АКАДЕМИЯ НАУК ТАДЖИКСКОЙ ССР
ИНСТИТУТ ЯЗЫКА И ЛИТЕРАТУРЫ ИМ. РУДАКИ

# СЛОВАРЬ ТАДЖИКСКОГО ЯЗЫКА

(X — начало XX века)

В ДВУХ ТОМАХ

Около 45 000 слов и словосочетаний
С приложением арабского ключа

Под редакцией
М. Ш. ШУКУРОВА, В. А. КАПРАНОВА, Р. ХАШИМА, Н. А. МАСУМИ

I

**А – О**

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ЗАБОН ВА АДАБИЁТИ БА НОМИ РӮДАКӢ

# ФАРҲАНГИ ЗАБОНИ ТОҶИКӢ

(аз асри X то ибтидои асри XX)

ИБОРАТ АЗ ДУ ҶИЛД

Тақрибан 45 000 калима ва ибора
бо иловаи мифтоҳи арабӣ

Дар зери таҳрири
М. Ш. ШУКУРОВ, В. А. ҚАПРАНОВ, Р. ҲОШИМ, Н. А. МАЪСУМӢ

I

**А–О**

НАШРИЁТИ «СОВЕТСКАЯ ЭНЦИКЛОПЕДИЯ»
Москва — 1969

4 И (ТАДЖ) (03)
С 48

Тартибдиҳандагон:
Т. Н. Зеҳнӣ, В. А. Қапранов, И. А. Ализода, С. Ҷ. Арзуманов, Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, М. Азизӣ-Мешкин, В. Маҳмудов, Р. Ҳошим, А. Сангинов, А. Нуров, А. Воҳидов

Иштироккунандагони таҳрири аввал:
Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, А. П. Деҳотӣ, М. Азизӣ-Мешкин, Т. Н. Зеҳнӣ, А. Л. Бухоризода, М. Раҳимӣ, А. Сангинов

Составители:
Т. Н. Зехни, В. А. Капранов, И. А. Ализаде, С. Д. Арзуманов, Х. Р. Рауфов, Х. Мухсинзаде, М. Азизи-Мешкин, В. Махмудов, Р. Хашим, А. Сангинов, А. Нуров, А. Вахидов

Первичная редакция:
Х. Р. Рауфов, Х. Мухсинзаде, А. П. Дехоти, М. Азизи-Мешкин, Т. Н. Зехни, А. Л. Бухаризода, М. Рахими, А. Сангинов

Ин фарҳанг фарҳанги тафсирии забони классикии тоҷикист ва тақрибан 45 ҳазор калимаву ибораро дар бар гирифтааст. Эзоҳи калимаву ибораҳо бо мисолҳое, ки аз асарҳои адабиёти асрҳои X то ибтидои асри XX гирифта шудаанд, таъйид ёфтааст.

Дар охири фарҳанг мифтоҳи арабӣ илова гардидааст.

Фарҳанг барои мутахассисони филологияи эронӣ, таърихшиносон ва этнографҳо, муаллимону студентони факультетҳои гуманитарии мактабҳои олӣ, тарҷумонҳои адабиёти классикии форс-тоҷик, инчунин барои доираи васеи хонандагон тартиб дода шудааст.

Словарь таджикского языка является толковым словарем. Он содержит около 45 тысяч слов и словосочетаний. В словарь включены лексика и фразеология таджикского классического языка. Употребление слов иллюстрировано цитатами из произведений литературы X — начала XX века.

К словарю приложен арабский ключ.

Словарь предназначается для специалистов по иранской филологии, историков и этнографов, для преподавателей и студентов гуманитарных факультетов высшей школы, для переводчиков классической литературы, а также для широкого круга читателей.

**Редакция словарей на языках народов СССР**

Заведующая редакцией Головкина О. В.
Ведущие редакторы: Карпова М. И., Шмаёнок Л. Л., Жданова Н. М.
Редактор-лексикограф Червякова К. М.
Зав. корректорской Костромина В. В.
Корректоры: Кухтевич Л. С., Симон К. Н., Фрейберг Е. А., Тарковская М. А.
Технический редактор Соболевская Э. С.
Переплет художника Сорензон А. Г.

7-1-5
информ. письмо-69

# МУҚАДДИМА

Яке аз муҳимтарин соҳаҳои маданияти имрӯзаи тоҷик омӯхтани мероси адабии гузаштагон аст, ки доираи васеи *хонандагон, донишҷӯён, муаллимон*, нависанда ва олимонро то рафт бештар ҷалб менамояд.

Нашри осори намояндагони барҷастаи адабиёти классикии форс-тоҷик сол ба сол меафзояд. Вале мавҷуд ва дастрас набудани фарҳангҳое, ки ба талаботи хонандагони имрӯзаи тоҷик ҷавоб дода тавонанд, дуруст ва саҳеҳтар фаҳмидани ин осорро дар басо мавридҳо душвор мегардонад.

Ин талабро ба назар гирифта Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакии Академияи фанҳои Тоҷикистон ба тартиб додани фарҳанге шурӯъ намуд, ки дар асоси матну мисолҳои мунтахаб аз адабиёти асри X то ибтидои асри XX шарҳи луғот ва ибороти баъзе осори муҳимми бадеӣ ва илмиро дар бар мегирад.

*Илми луғатшиносии форс-тоҷик таърихи сарватмандии* дерине дорад. Фақат шумораи муҳимтарин фарҳангҳо, яъне *луғатҳои тафсирӣ* (сарфи назар аз луғатҳои дузабонаи форсӣ-арабӣ, форсӣ-туркӣ, форсӣ-урду ва ғайра) бештар аз чандин даҳ мебошад[1]. Қадимтарин луғати тафсирӣ, ки то замони мо маҳфуз мондааст, «Луғати фурс»-и Асадии Тӯсӣ (таълифи асри XI)[2] мебошад. Нусхаҳои гуногуни он, ки аз якдигар *фарқ мекардаанд, то* асри XIV интишор доштааст. Фарҳанги «Сиҳоҳ-ул-фурс»-и Муҳаммад Ҳиндушоҳи Нахчивониро ҳам, ки мисли «Луғати фурс» дар Озарбойҷон таълиф ёфтааст, моҳиятан давом ва такмили «Луғати фурс» шумурдан мумкин аст.

«Луғати фурс» тафсири калимаҳои нодиреро, ки дар осори шоирони Осиёи Миёна ва қисми шарқии Хуросони асри X ва ибтидои асри XI вомехӯранд, дар бар мегирад ва ин калимаҳо бо мисолҳо аз ашъори Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Унсурӣ, Фаррухӣ ва дигарон таъйид ёфтаанд. Дар фарҳангҳои баъдина аз осори Хоқонӣ, Низомӣ, Саъдӣ ва дигарон низ мисолҳо оварда шудаанд. Ба ин тариқ, фарҳангҳо рафта-рафта умумият пайдо намуда, *луғатҳои забони форсиро дар* тамоми давраҳои интишори он дар бар гирифтаанд.

Дар асри XV ва махсусан дар асри XVI баъд аз барқарор шудани ҳокимияти темуриён дар Ҳиндустон ва расмият пайдо намудани забони форсӣ дар он сарзамин луғатнависӣ равнақи тозае ёфт ва Ҳиндустон маркази илми луғатшиносӣ ва луғатнависии форс-тоҷик гардид. Дар асрҳои XV—XVII фарҳангҳои машҳури зерин таълиф ёфтаанд: «Шарафномаи Муньярӣ» — таълифи Иброҳими Форуқӣ (асри XV), «Муайййид-ул-фузало»-и Муҳаммад ибни Лоди Деҳлавӣ (1519), «Мадор-ул-афозил»-и Файзӣ (1593), «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»-и Ҳусайни Инҷу (1608), «Бурҳони қотеъ» — асари Муҳаммадҳусайн ибни Халафи Табрезӣ (1652), «Фарҳанги *Рашидӣ»-и Абдурашиди* Ат-Таттавӣ (1654) ва дигарҳо[1].

Ин фарҳангҳо миқдори бештари калимаҳоро дар бар гирифтаанд. Агар «Луғати фурс» беш аз 1000 калима дошта ва дар нусхаҳои баъдинаи он шумораи калимаҳо то 2000 расида бошад (ҳатто фарҳанги «Сиҳоҳ-ул-фурс» низ фақат 2300 калима дорад), дар луғатҳое, ки дар Ҳиндустон таълиф ёфтаанд, шумораи калимаҳо афзуда, масалан, дар «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» тақрибан ба 7000 ва дар «Бурҳони қотеъ» ба зиёда аз 20.000 калима ва ибора расидааст.

Ба сабаби афзоиши ҳаҷми фарҳангҳо ва овардани мисолҳо барои таъйиди калимаҳо таълифи фарҳангҳо муддати зиёдеро талаб мекард. Бинобар ин фарҳангҳое пайдо шуданд, ки дар онҳо фақат ба як қисми калимаҳо мисол дода мешавад (масалан, *«Шарафнома», «Мадор-ул-афозил»* ва ғайра) ё, ба ғайр аз истисноҳои ҷудогона, ҳеҷ мисол дода намешавад (чунончи «Кашф-ул-луғот» — асри XVI ва «Бурҳони қотеъ»)[3].

Ба сабаби набудани мисолҳо ва аҳли кор набудани котибон ба нусхаҳои фарҳангҳо таҳрифоти зиёде роҳ ёфтааст, ки баъзе фарҳангнависони баъдина қайд кардани онҳоро зарур донистаанд. Масалан, мо дар «Фарҳанги Рашидӣ» нисбат ба маълумоте, ки дар фарҳангҳои пешина дода шудааст, назариёти танқидии муаллифро мебинем, *ки ин дар истифодаи танқидии фарҳангҳои пештара* яке аз наҳустин қадамҳо мебошад. Дар фарҳангҳои «Сироҷ-ул-луғот» ва «Чароғи ҳидоят» — таълифи Сироҷид-

---

[1] Дар «Феҳристи фарҳангҳои форсӣ» ном мақолаи устод Саид Нафисӣ 202 луғат номбар шудааст, ки як қисм аз онҳо то замони мо маҳфуз намонда ё ҳанӯз пайдо нашудаанд (муроҷиат кунед ба «Бурҳони қотеъ», нашри Муҳаммад Муин, чопи I, ҷ. I, Теҳрон, 1330 ҳиҷрии шамсӣ, муқаддима, саҳ. 71—77).

[2] Дар бораи марҳилаи аввали луғатнависии форс-тоҷик ва дар бораи фарҳанги Абуҳафси Суғдӣ муроҷиат кунед ба мақолаи Саид Нафисӣ «Таърихи луғатнависӣ дар Эрон», муқаддимаи «Бурҳони қотеъ», нашри мазкур, саҳ. 64—71.

[1] Дар ин ҷо «Маҷмаъ-ул-фурс»-и Муҳаммадқосими Сурурӣро, ки соли 1600 дар Эрон таълиф ёфтааст, низ бояд зикр кард, ки дар баробари «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» барои фарҳангҳои оянда, аз ҷумла барои «Бурҳони қотеъ» манбаи асосӣ гардидааст.

[3] *Дар «Луғати фурс» ва дар фарҳангҳои аввала фақат* аз назм мисол дода мешуд. Вале баъдтар, масалан, дар «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» ва «Баҳори Аҷам» баъзан мисолҳои *насрӣ (бештар аз осори таърихӣ)* низ вомехӯранд. Аз асри XV ба баъзе калимаҳое, ки аз доираи *назм хориҷанд*, мисол дода намешуд, чунончи, ба истилоҳоти асарҳои илмӣ аз қабили тиб, нуҷум ва ғайра, луғатҳои касбие, ки аз забони зинда гирифта мешуданд ва инчунин ба истилоҳоти «Занд»у «Позанд» ва «Дасотир» (махсусан дар «Бурҳони қотеъ»).

дин Алихони Орзу, ки аз забоншинос ва луғатшиносони машҳури замони худ будааст, дар баробари калима ва ибораҳои тафсиршаванда дар бисьёр мавридҳо мисолҳо низ мавриди танқид қарор гирифтаанд[1].

Аммо, бо вуҷуди ҳамаи камбудиҳо, ин мисолҳо барои исботи дурустии тафсири қисми зиёди калимаҳо (аз назм ва насри бадеию таърихӣ) меъёри мӯътабаре буд.

Рой Тикчанди мутахаллис ба Баҳор низ ҳангоми таълифи фарҳанги машҳури худ «Баҳори Аҷам», ки соли 1739 хотима ёфтааст, маҳз ҳаминро, яъне роҳи истинод бар мисолҳоро пеш гирифта ва тақрибан тамоми умри худро ба таълифи ин асари муҳим сарф кардааст.

Муаллифи «Баҳори Аҷам» аз манбаъҳои пешина, хусусан аз «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ», ки як аср пеш аз вай дар асоси мисолҳо таълиф ёфта ва аз мӯътабартарин луғатҳои қадима аст (вале ба сабаби душвории тартиби калимот чандон шӯҳрат пайдо накардааст)[2], истифода намуда, инчунин луғат ва ибораҳои муаллифонеро, ки то асри XVIII дар Осиёи Миёна, Эрон ва Ҳиндустон зистаанд, ба эътибор гирифта, асари хеле ҷомеъ офаридааст, ки дар инкишофи фарҳангнависӣ дар забони форс-тоҷик мавқеи муҳиммеро ишғол мекунад ва метавон гуфт, ки бо ҳамин фарҳанг давраи тартиб додани фарҳангҳои забони назм хотима меёбад. Дар фарҳанги «Баҳори Аҷам» бо таъйид ба воситаи мисолҳо фақат калимаву ибораҳое, ки дар назм (ва баъзан дар наср) вомехӯрдаанд ва инчунин калимоте, ки дар гуфтугӯи мардумони форсизабони Ҳиндустон маъмул будаанд, ҷамъ оварда шудаанд. Ба ҳамин тариқ, ба ин фарҳанг миқдори зиёд луғатҳои шубҳанок ва таҳрифшуда, ки бо мисолҳо таъйид наёфтаанд ва луғатҳои ғайри маъмул дароварда нашудаанд[3].

«Баҳори Аҷам» нисбат ба фарҳангҳои дигари пешина аз ҷиҳати фаровонии мисолҳо мукаммалтар аст. Муаллиф дар баёни хулосаҳои худ хеле холисона ва эҳтиёткорона рафтор мекунад, ба ҳадде, ки дар мавридҳои шубҳанок фақат мисолро қайд намуда, ҳатто луғатро шарҳ намедиҳад, тавзеҳоти муаллиф хеле беғаразона, равон ва аз сарзаниш ба муаллифони пештара, ки ба иштибоҳоте роҳ додаанд, дур мебошад. «Баҳори Аҷам» дар байни фарҳангҳои тафсирии собиқ аз ҷиҳати фикррони бетарафона ва шарҳу тафсири муҳаққиқонаи луғоту иборот имтиёз дорад. «Баҳори Аҷам» низ мисли фарҳангҳои машҳури дигар аз тарафи фарҳангнависони баъдина ва муаллифони шарҳу ҳошияҳо истифода шудааст[4].

Дар давраҳои баъдина, ки дар баробари зиёд шудани таълифоти динӣ илмҳои амалӣ низ инкишоф ёфтанд, рисола ва луғатҳои ихтисосӣ пайдо шуданд, хусусан дар соҳаи тиб лугат ва қомусҳо таълиф гардиданд.

Бо зиёд шудани адабиёти бадеӣ (чи назм ва чи наср), инчунин бо афзоиши таълифоти илмӣ, хусусан дар соҳаи тиб, нуҷум, риёзиёт, мантиқ, фалсафа, поэтика ва ғайра ба луғатҳои ихтисосӣ ва энциклопедияҳои мухтасар эҳтиёҷ пайдо шуд.

«Ғиёс-ул-луғот» — таълифи Муҳаммад Ғиёсиддин бини Ҷалолиддини Ромпурӣ (1827) аз ҷумлаи чунин фарҳангҳост, ки асарҳои қабл аз худаш таълифшударо ҷамъбаст карда ва истилоҳоти маъмули соҳаҳои гуногуни улуми замони худ, хусусан истилоҳоти арабиро дар бар гирифтааст[1].

Муаллифи «Ғиёс-ул-луғот» дар таъйиди калимаҳо мисол нақл накарда[2], дар аксари мавридҳо ба манбаъ ва луғатҳои истифодашуда, ишора менамояд[3]. Муаллифи «Ғиёс-ул-луғот» ба ихтилофи талаффузи калимаҳо ва ба нормаи талаффуз бисьёр аҳамият дода, талаффузи нодурусти баъзе калимаҳоро қайд ва рад мекунад.

Пеш аз муаллифи «Ғиёс-ул-луғот» низ асосан дар асри XVI инҳироф аз анъанаи фарҳангҳои махсуси назм (фарҳангҳое, ки фақат маънои калимаҳои мустаъмали назмро маънидод мекарданд) дида мешавад[4]. Аммо бо таълифи «Ғиёс-ул-луғот», ки маълумоти андӯхтаи тамоми фарҳангҳои каму беш машҳури пешинаро (чи тафсирӣ ва чи арабию форсӣ)[5] дар бар гирифта буд, фарҳангҳои пештара то андозае шӯҳрати худро аз даст доданд.

«Ғиёс-ул-луғот» ҳаҷман чандон қалон набуда, аз ин ҷиҳат барои истифодакунандагон нисбат ба асари калонҳаҷми Муҳаммади Подшоҳ «Фарҳанги Онандроҷ», ки баъдтар, дар соли 1888 таълиф ёфт, бартарӣ дорад. «Ғиёс-ул-луғот» луғатҳои соҳаҳои гуногунро фаро мегирад[6] ва тартиби калимаҳо дар он мураккаб намебошад (дар тартиби калимаҳо ҳарфҳои аввал, дуйўм ва охирин ба эътибор гирифта шудааст). «Ғиёс-ул-луғот» дар Осиёи Миёна бештар эътибор ва интишор пайдо карда ва то имрӯз ҳам зиёд истифода мешавад. Фақат баъд аз таълиф ва нашри фарҳангҳои нисбатан ҷомеъ дар сол-

---

[1] Дар бораи камбудиҳои фарҳангҳои пештара муроҷиат шавад ба «Бурҳони қотеъ», нашри Муҳаммад Муин, мақолаи М. Муин «Авомили фасоди луғот», саҳ. 47-51; ба мақолаи А. Деххудо «Фарҳанги Шуурӣ», саҳ. 60—63 ва ба мақолаи А. Ҳикмат «Бурҳони қотеъ», саҳ. 89—96.

[2] «Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ» асосан ба воситаи фарҳангҳои «Бурҳони қотеъ» ва «Фарҳанги Рашидӣ» ба фарҳангнависии баъдина таъсир доштааст.

[3] Қайд кардан лозим аст, ки аз ин ҷиҳат нусхаи соли 1894 дар Ҳиндустон нашргардидаи ин фарҳанг, ки бевосита аз дастнависи худи муаллиф китобат шудааст, хеле манбаи мӯътабаре мебошад.

[4] Масалан, фарҳанги «Армуғони Осафӣ»-ро зикр кардан мумкин аст, ки варианти ихтисорьёфтаи «Баҳори Аҷам» буда, фақат дар асоси принципи дигар тартиб ёфтааст (Ҳиндустон, соли 1876).

[1] Дар «Ғиёс-ул-луғот» баъзе моддаҳои луғавӣ ҷои зиёдеро ишғол карда, ба дараҷаи рисолаи мустақиле расидаанд; чунончи, истилоҳҳои: арӯз, ҷамъ, изофат, мусиқӣ, фаслӣ (солшуморӣ), ҳавос, ҳафт иқлим, Ҳиндустон ва ғайра.

[2] Ҳаминро ёдовар кардан лозим аст, ки истилоҳот (терминҳо) мӯҳтоҷи мисол набуда, балки тафсилоти мукаммалро талаб мекунанд.

[3] Қайд кардан лозим аст, ки ин ишора ва ҳаволаҳо ба маъхазҳо, яъне ба фарҳангҳои дигар на ҳамеша ба асл мувофиқат доранд. Масалан, калимаи «фиғон» (ҳавола ба «Баҳори Аҷам»), «мустағриқ» ва «масоғ» (مساغ) (ҳавола ба «Мунтахаб-ул-луғот»).

[4] Чунончи дар «Муайид-ул-фузало» (1519) ва «Кашф-ул-луғот ва-л истилоҳот»-и Аҳмад Сури Биҳорӣ ва дигарон истилоҳоти касбу ҳунар (аз ҷумла арабӣ низ) зиёд мебошад. Ин фарҳангҳо то таълифи «Ғиёс» ҳамчун фарҳангҳои нимэнциклопедӣ маъмул буданд, вале назар ба «Бурҳони қотеъ», ки истилоҳот ва луғатҳои арабиро тақрибан нагирифта, аммо як қатор луғатҳо ва истилоҳоти юнонӣ, сурьёнӣ ва ғайраро дар бар гирифтааст, камтар интишор доштаанд.

[5] Дар бораи луғатҳои арабӣ - форсӣ муроҷиат шавад ба рисолаи хеле муфассали Алинақии Мунзавӣ «Фарҳангҳои арабӣ ба форсӣ» дар «Луғатнома»-и Деххудо, ҷ. 40 (муқаддима, Теҳрон, 1337 ҳиҷрии шамсӣ, саҳ. 265—372).

[6] Ба ҳисоби тақрибӣ дар «Ғиёс» беш аз 17 ҳазор моддаи луғавӣ ва ибора мавҷуд аст. Агар омограф ва таркибҳоеро дар дохили моддаҳои луғавӣ додашударо низ ба ҳисоб гирем, адади воҳидҳои луғавӣ аз миқдори зикршуда хеле бештар хоҳад буд.

ҳои охир (хусусан дар Эрон)[1] шӯҳрати «Ғиёс-ул-луғот» то андозае костааст ва ин фарҳангҳо барои таълифи луғатномаҳои боз ҳам муфассалу мукаммалтар замина муҳайё кардаанд[2].

Вақти тартиб додан ва таҳрири ин фарҳанг, ки ҳоло дар даст доред, бештари китобҳои мавҷуда мавриди ҳазар буда, вале асосан аз баъзе фарҳангҳои муҳимми мӯътабар, ки зикрашон дар боло гузашт, истифода шудааст. Аз ҷумла: «Луғати фурс», «Бурҳони қотеъ» (нашри танқидии М. Муин), «Баҳори Аҷам» ва «Ғиёс-ул-луғот»;аз фарҳангҳои нав: Луғати форсӣ-русии Мирзо Абдулло Ғаффоров, «Луғатнома»-и Деххудо, «Фарҳанги Нафисӣ»-и Алиакбари Нозимулатиббо ва қисман «Фарҳанги форсӣ»-и М. Муин (ҷилдҳои I ва II) ва ғайра.

Барои шарҳи луғатҳои қадими эронӣ ва инчунин калимаҳое, ки пеш аз ислом аз забонҳои сурьёнӣ, юнонӣ, оромӣ, туркӣ ва ғайра ба забони форс-тоҷик даромадаанд, аз нашри танқидии «Бурҳони қотеъ»-и М. Муин; барои муқоиса ва муайян намудани луғату истилоҳоти арабӣ аз «Ғиёс-ул-луғот», «Қомуси арабӣ-русӣ»-и проф. Х. Қ. Баранов (М., 1957) ва барои санҷидани ифода ва ҷилваҳои мухталифи ибораву мусталаҳот аз «Баҳори Аҷам» бештар истифода шудааст.

Бинобар ғайри кофӣ ва схоластик будани як қатор маънидодҳои фарҳангҳои пешина, барои эзоҳи калима ва истилоҳҳои илмӣ луғатҳои тафсирии ҳозира (аз луғатҳои русӣ асосан луғати С. Ожегов ва аз форсӣ «Фарҳанги Амид») мавриди назар будаанд.

*Барои муайян намудани вариантҳои гуногуни фонетикӣ ва интихоби шакли мӯътабартари онҳо тазаккур ва қайдҳои танқидии «Ғиёс-ул-луғот» ва тафсилоте, ки дар «Ҳафт қулзум» омадааст, ба эътибор гирифта шуд.*

## ЛУҒАТ ВА ИБОРАҲОИ ФАРҲАНГИ МО

**Луғат.** Фарҳанги ҳозира луғат ва ибораҳоеро, ки дар картотека — варақаҳои шӯъбаи луғати Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ ҷамъ оварда шудаанд ва миқдорашон дар поёни таълифи фарҳанг то 500 ҳазор расида буд, дар бар мегирад. Ба фарҳанг фақат луғатҳое дохил шудаанд, ки чи аз ҷиҳати шакл ва чи аз ҷиҳати маъно ба андозаи қаноатбахш таъйид ёфта бошанд. Як қисми на чандон зиёди калима ва ибораҳо, ки маъно ва маҳалли истеъмоли онҳо муайян нагардидааст, ба фарҳанг дохил нашудаанд. Ин қабил калимаҳо, қоидатан, дар фарҳангҳои пешина низ вонамехӯранд. Як қисми на чандон зиёди луғатҳое, ки дар варақаҳои мо, яъне дар мисолҳои ҷамъшуда мавҷуд буда ва ба ин фарҳанг дароварда шудаанд, дар фарҳангҳои истифодашуда вонамехӯранд. Ин қабил луғат ва ибораҳо, асосан, аз асарҳои муаллифони Осиёи Миёна аз асри XV то аввали асри XX гирифта шудаанд.

Дар аснои интихоб ва тартиби воҳидҳои луғавӣ масъалаи дохил кардани калимаҳои мураккаб ва калимаҳои сохта (муштақот), ки ба воситаи аффиксҳо ба амал омадаанд, душворие пеш овард. Калимаҳои мураккабу сохта дар забон хеле зиёд ва имконияти эҷоди онҳо аз тарафи муаллифони ҷудогона номаҳдуд аст. Вале то ҳол фақат қисми хеле ками онҳо ба фарҳангҳо даромада буданд.

Ба фарҳанге, ки ҳоло ба шумо тақдим мешавад, он калимаҳои мураккаб ва сохта (муштақот) дохил шудаанд, ки мафҳуми дигаре, то андозае тобиши маънои тоза ё ҷилваи услубии наве ба вуҷуд меоранд. Бинобар ин як қисми ин қабил калимаҳои мураккаб ва сохта, ки ба фарҳанги мо дохил шудааст, дар фарҳангҳои пештара дида намешавад.

Вақти ба фарҳанг дохил кардани калимаҳои мураккаб ва сохта ба калимоте имтиёз дода шудааст, ки ба воситаи суффиксҳои қадимаи ҳоло каммустаъмал ба вуҷуд омадаанд (чунончи, сиёҳфом||сиёҳпом, фархордес, моҳваш ва ҳоказо).

**Фразеология.** Фаровонии ибораҳои фразеологӣ, хусусан ибораҳои маҷозии бадеӣ дар адабиёт ташхис додани ибораҳои устувор ва типиро аз ибораҳои тасодуфӣ, ки маҳсули фикру хаёли шоиронаи як муаллиф мебошанд, хеле душвор мегардонад. Дар фарҳангҳои собиқ ин гуна ташхис асосан дида намешавад. Онҳо тамоми ибораҳои фразеологӣ ва мусталаҳотеро, ки дар осори манзум дида шудаанд, бе фарқ ба фарҳангҳо дохил мекарданд. Масалан, фарҳанги «Мусталаҳот-уш-шуаро»-и Вораста (асри XVIII), чунон ки аз унвонаш ҳам дида мешавад, тамоми ибораҳои маҷозиро, ки шоирон кор фармуда ё дар хаёлхонаи худ офаридаанд, фаро мегирад ва дар ин мавриддар забон мустаъмал будан, аз тарафи дигарон кор фармуда шудан ё нашудани онҳо ба эътибор гирифта нашудааст. Як қисми муҳимми ин қабил ибораҳоро махсуси забони назм ҳисоб кардан мумкин аст, ки аз асрҳои IX—X ва баъд аз тарафи наслҳои гуногуни шоирон офарида шуда, бо мурури замон сайқал ёфта, дар шаклҳои маҷозӣ ва истиории гуногун кор фармуда шуда, дар назм то андозае мавқеи устуворе ишғол намудаанд.

Забони назм, ки яке аз шохаҳои асосии забони умумихалқист, дар давоми инкишофи чандинасраи худ ба ҳисоби насл ба насл гузаштан ва шоху барг паҳн карда инкишоф ёфтан ва ҷилваҳои тоза пайдо намудани системаи ибораҳои фразеологӣ ва маҷозӣ ғанитар ва мураккабтар гардидааст. Агар мо ибораҳои маҷозии нисбатан содда ва фаҳмои шоирони асри IX—X-ро бо услуби мураккаби шоирони давраҳои баъдина муқоиса намоем, мавқеи ибораҳои фразеологии навэҷод равшан маълум мешавад.

Офаридани ифодаҳои маҷозӣ ва ибораҳои ба фразеология монанд, додани ҷилваҳои нав ба таркибу ибораҳои маъмули назм, хусусан дар сабки ҳиндӣ тараққии зиёд ёфт, ки барҷастатарин намояндаи ин услуб Мирзо Абдулқодири Бедил мебошад.

---

[1] Охирин комьёбии илми луғатшиносии форс-тоҷик дар Ҳиндустон асари панҷҷилдаи Муҳаммад Алии Доиулислом «Фарҳанги Низом» мебошад, ки дар Ҳайдарободи Дакан солҳои 1928—1939 аз чоп баромада мавриди истифодаи А. Деххудо, М. Муин ва луғатнависони дигари Эрон қарор гирифтааст.

[2] Ба касоне, ки бо манбаъҳои гуногуни илми луғатшиносӣ ва таърихи луғатнависии форс-тоҷик ва бо тавсифи муҳимтарин фарҳангҳо шинос шудан мехоҳанд, ба ғайр аз манбаъҳои зикршуда муҳимтарин асарҳои зеринро тавсия мекунем:
H. Blochmann, Contributions to the persian lexicography, JRASB, vol. XXXVII, 1868, саҳ. 1—72; C. Salemann, Bericht über die Ausgabe des «Mi'jâr i Jamâlî», Mélanges Asiatiques tirée du Bulletin de l'Académie impériale des sciences de St.-Pètersbourg, t. IX, 1888, саҳ. 417—594 (инчунин феҳристи таърихӣ ва шарҳи мухтасари 161 фарҳангро дар бар мегирад, ки дар байни онҳо луғатҳои дузабона: форсӣ-туркӣ ва арабӣ-форсӣ низ ҳастанд); «Луғатнома»-и Деххудо, ҷ. 40 (Муқаддима), Теҳрон, 1337 ҳиҷрии шамсӣ; «Фарҳангҳои форсӣ» (маҷмӯаи мақолаҳо), саҳ. 178—378; Шаҳриёри Нақавӣ, «Фарҳангнависии форсӣ дар Ҳинд ва Покистон», Теҳрон, 1341 ҳиҷрии шамсӣ.

Ҷудо кардани воҳидҳои соф фразеологӣ аз ибораҳои маҷозӣ ва ба фарҳанг дохил намудани онҳо дар асоси принципи мафҳумияти онҳо мебошад. Агар ибора хусусияти барҷастаи фразеологӣ ва идиомагӣ надошта, бо вуҷуди истиорӣ ва маҷозӣ буданаш, ба хонанда мафҳум бошад, ба фарҳанг дароварда нашудааст.

Возеҳ аст, ки ба таври қатъӣ фарқ кардани фразеологияи рехта аз ифодаҳои бадеии маҷозӣ кори басо душвор ва ҳатто ғайри мумкин аст. Бинобар ин дар фарҳангҳои пештара қисми зиёди ин қабил ибораҳои маҷозиро бо қайди махсуси *киноя аз...*, *маҷозан...*, *мурод аз...*, *истиоратан...* зикр мекарданд, ки аксари онҳо ё ибораи фразеологӣ намебошанд ва ё ба як гурӯҳи хоси он мансубанд ва фақат ба забони назм ё ба услуби хоси шоири ҷудогонае тааллуқ доранд. Бинобар ин як қисми ибораҳои маҷозӣ, ки фразеологияи холис нестанд ва ё ба услуби фардии шоире хос мебошанд, агар фаҳмидани онҳо то андозае душвор бошад, ба фарҳанг даровварда шуданд.

**Ишора ва қайдҳо.** Азбаски фарҳанг дар асоси мисолҳо тартиб ёфтааст, ишора ва қайдҳо ба қадри имкон кам карда шуда, асосан қайдҳое нигоҳ дошта шудаанд, ки ба шакли калима дахл доранд (арабишуда, кӯтоҳшуда ва ғайра); ё ба ягон соҳаи дониш мансуб будан ва ба маънои истилоҳии он ишора мекунанд (грамматика, адабиётшиносӣ, тиб, нуҷум, фалсафа ва ғайра). Барои фарқ кардани услуб (услуби китобӣ, гуфтугӯӣ, таҳқирӣ ва ғайра) қайду ишорае дода нашудааст, чунки нисбат ба забони давраҳои гузашта чунин фарқ гузоштан кори хеле душворест. Фарҳангнависони пешина ҳам ба ин ҷиҳати кор чандон аҳамият намедоданд.

Мисолҳои фарҳанг барои муайян намудани хосияти услубии калимаҳо ёрӣ мерасонанд. Бояд ин ҳам таъкид шавад, ки баъзе мисолҳо шояд як услуб ё як марҳила ва давраи ҳаёти услубии калимаро нишон медиҳанд; ҷустуҷӯйҳои оянда ва гирд оварда шудани миқдори зиёди мисолҳо аз давраҳои гуногун ва ҷойҳои мухталифи интишори забони форсӣ ҷилваҳои услубии дигари калимаҳоро низ ба майдон бароварда метавонанд. Инчунин доир ба мансубияти лаҳҷавии калимаҳо низ дар фарҳанг қайде дода нашуд, ҳарчанд ки дар фарҳангҳои пештара гоҳ-гоҳ чунин қайде мавҷуд аст. Аввалан, сабаб дар ин ҷост, ки чунин қайд натиҷаи хулоса аз мисол нашуда, фақат ҷиҳати ахборӣ дошта метавонист ва ба он ҳуҷҷат ва манбаъ нишон додан лозим меомад, яъне фарҳангҳоеро зикр кардан лозим мешуд, ки лаҳҷавӣ будани ин калима дар онҳо қайд ёфтааст. Азбаски дар фарҳанги мо доир ба шакл ва маънои калима принципи нишон додани манбаъ қабул нашудааст, аз ин принцип маҳз калимаҳои лаҳҷавиро истисно кардан муносиб дида нашуд. Дар ин сурат дар мавридҳои дигар ҳам манбаъҳоро зикр кардан лозим меомад, ки ин сохти фарҳангро хеле мураккаб мегардонид. Дувум ин, ки дар бисёр мавридҳо ин калимаҳо дар ибтидои интишори худ лаҳҷавӣ буда, бо мурури замон ба воситаи назм паҳн гардида, дар ҷойҳои дигар низ мустаъмал шуда, ба забони умумии назм даромадаанд. Масалан, дар «Луғати фурс» калимаи аслан суғдии 'фуғ', 'фағ' (санам, маҷозан маҳбуба) ҳамчун калимаи хоси Фарғона зикр шудааст («ба забони Фарғона», дар як нусхаи дигар: «ба иборати фарғониён»). Аммо ин калима дар давраҳои баъдина дар назм хеле интишор ёфта, хосияти лаҳҷавияш аз байн рафтааст. Дар «Бурҳони қотеъ» доираи интишори ин калима хеле васеъ нишон дода шудааст: «Ба луғати Фарғона ва Мовароуннаҳр», яъне истеъмоли калимаро бо доираи танги Фарғона маҳдуд накарда, дар тамоми Мовароуннаҳр интишор доштани он қайд шудааст. «Ғиёс-ул-луғот» маънои ин калимаро дар асоси маълумоти «Бурҳони қотеъ» зикр карда, ба лаҳҷавӣ будани он ишорае намекунад.

**Вариантҳо.** Дар давоми мавҷудият ва инкишофи даҳасраи забони тоҷикӣ дар доираи васее аз Эрон то Қошғар ва Ҳиндустон талаффузи аксари калимаҳои чи эронӣ ва чи арабӣ, хусусан дар овозҳои садоноки кӯтоҳ ба тағйироти зиёде дучор мегардид.

Дар фарҳанги мо он тарзи талаффузи калимаҳо, ки дар фарҳангҳои қадима қайд шудаанд, зикр ёфтааст, ва он варианте, ки мавриди қабул ва эътирофи бештари фарҳангнависон қарор гирифтааст, дар ҷои аввал гузошта шудааст.

Агар тарзи талаффузи Осиёи Миёна ва Эрон фарқ мекарда бошад, шакли талаффузи Осиёи Миёна дар ҷои аввал зикр мешавад. Аммо калима дар дохили мисолҳо, одатан, дар шакли хоси замон ва маҳалли зиндагии муаллиф дода мешавад. Ба ҳамин тариқ, дар як воҳиди луғавӣ, ки тарзи талаффузи гуногун дорад, дар мисолҳо аз Саъдӣ ва Ҳофиз як тарз, аз Сайидо, Савдо, Шоҳин ё Аҳмади Дониш тарзи дигари талаффуз дода шуданаш мумкин аст. Масалан, дар калимаҳои **падар||пидар; афгандан||афкандан** ва ғайра.

Бино бар ин мисолҳое, ки аз китобҳои гуногун гирифта шудаанд, айнан, ба тарзи навишти худи онҳо ба картотека сабт гардида, вале дар шакли маъмули умумӣ ба фарҳанг даровварда шудаанд[1].

Дар аксари мавридҳо аз калимаҳои мустақил фарқ кунондани вариантҳои фонетикӣ (талаффуз) душвор аст. Масалан, калимаҳои **афсона** ва **фасона** асосан варианти якдигаранд. Аммо дар мисолҳое, ки ҷамъ кардаем, дар маънои ин калимаҳо фарқ мушоҳида мешавад. Дар ин мавридҳо ин қабил калимаҳо, бо вуҷуди доштани як ё якчанд маънои муштарак, ҳамчун воҳидҳои ҷудогонаи луғавӣ бо маъноҳои ҷудогона дода шудаанд.

**Имло.** Хусусиятҳои алифбои ҳозираи тоҷикӣ дар мавридҳои ҷудогона дар ёфтани шакле, ки тарзи талаффузи пештараи баъзе калимаҳоро пурра ва дуруст ифода мекарда бошад, душворӣ ба вуҷуд меоварад. Масалан, калимаҳои **симо** (سیما) ва **симоъ** (سماع) дар навишти ҷудогонаи худ аз ҳам фарқ кунанд ҳам, вақти қабул кардани изофа ҳамшакл мешаванд: **симои...**

Симои (سماع) лӯлиёну ҷӯши авбош,
Тамошо марҳабо, наззора шобош! *Нозим*

Қазоро даромад яке хушксол,
Ки шуд бадри симои (سیما) мардум ҳилол. *Саъдӣ*

Дар баъзе мавридҳо дар мисолҳо барои аз якдигар фарқ кардани ин қабил калимаҳо пеш аз изофа аломати ъ гузошта шудааст.

Баъзан дар назм аз якдигар ҷудо кардани ҳиҷоҳо зарурат пайдо мекунад. Дар ин мавридҳо дар калимаҳои мураккаб аз қабили **улулъазм, гулъизор** аломати ъ гузошта шудааст.

Дар он калимаҳои арабӣ, ки дар охир ҳамза доранд, низ гоҳо аломати ъ гузошта шудааст. Дар ин мавридҳо тарзи навишти муаллифи «Ғиёс-ул-луғот» ба эътибор гирифта шудааст.

---

[1] Возеҳ аст, ки ба сабаби ихтилофот дар талаффуз ва тафовутҳои фонетикӣ, ки дер боз мавҷуданд, ин ҷиҳати калимаҳо дар фарҳанг дар баъзе мавридҳо фақат тақрибӣ ва шояд ҳам ноқис акс ёфтааст. Масалан, дар нашри ҳиндии девон ва қасоиди Анварӣ калимаи 'подшоҳ' дар ҳама ҷо ба шакли 'бодшоҳ' ё 'бодшо' чунонки дар Ҳиндустон маъмул аст, чоп шудааст.

## МИСОЛҲО ВА ТАВЗЕҲОТ

**Мисолҳо.** Принципи асосии фарҳанг истинод бар мисолҳои картотека мебошад, дар мавридҳои хеле нодир аз мисоли фарҳангҳои дигар истифода шудааст. Ба ҳамин тариқ, таъйиди калимаҳо бо мисолҳо хусусияти асосӣ ва муҳимми фарҳанг мебошад ва аз ин ҷиҳат ба фарҳангҳои аз қабили «Луғати фурс» ва «Баҳори Аҷам» қаробат дорад.[1]

Аммо фарқ аз фарҳангҳои дигар дар ин ҷост, ки дар фарҳанги мо фақат луғатҳои назм гирифта нашуда, балки муаллифон ба қадри имкон кӯшиш кардаанд, ки аз осори мансур бештар мисол оваранд.

Ба сабаби чандон калон набудани ҳаҷми фарҳанг барои таъйиди ҳар маънои калима аз осори муаллифони гуногун фақат ду ва баъзан се мисол гирифта шудааст. Кам будани миқдори мисолҳо ба пурра нишон додани тамоми ҷиҳатҳои маъно ва мавриди истеъмоли калимаву ибораҳо чандон имконият намедиҳад, лекин ба ҳар ҳол мисол барои муайян намудани маъно, замон ва маҳалли истеъмоли онҳо (ба воситаи зикр ёфтани муаллиф) судманд хоҳад буд. Мисолҳои таърихан қадим нисбат ба мисолҳои давраҳои баъдина чандон мушаххас ва барҷаста набошанд ҳам, бештар ба онҳо имтиёз дода шудааст. Агар дар картотека мисолҳои ба қадри кофӣ мушаххасу конкрет набошад, ҳар чӣ мисоле, ки дар даст доштем, истифода шуд. Агар дар фарҳангҳои пештара (асосан дар «Баҳори Аҷам») мисолҳои возеҳ ва муайянтар воҳӯрад, аз онҳо истифода гардид. Агар дар фарҳангҳои пештара маъноҳои дигари калима (ба ғайр аз онҳое, ки дар картотека мавҷуд аст) низ дода шуда ва бо мисолҳо таъйид ёфта бошад, ин маъною мисолҳо ба эътибори аҳамияташон баъзан ба фарҳанг дохил шудаанд. Вале дар мавридҳои шубҳанок аз маънидод ва мисолҳои фарҳангҳои қадима сарфи назар шудааст.

Мисол хусусан барои таъйиди маънои калимаҳои арабӣ аҳамияти калон дорад. Луғатнависони гузашта маънои калимаҳои арабиро, одатан, аз луғатҳои тафсирии арабӣ ё аз тарҷимаи онҳо ба форсӣ гирифтаанд, масалан, аз «Сурох»-и Ҷамолиддини Қаршӣ (таълиф с. 1313), ки тарҷима ё варианти арабӣ - форсии луғати тафсирии машҳури арабӣ «Сиҳоҳ»-и ал-Ҷавҳарӣ (асри X) мебошад. Дар ин мавридҳо дар забони тоҷикӣ бо мурури замон маънои худро тағйир додани калимаҳои арабӣ ба эътибор гирифта намешуд.

Дар забони тоҷикӣ ба кадом маъно кор фармуда шудани калимаҳои арабиро фақат аз мисолҳо санҷида муайян кардан мумкин аст. Дар ин хусус аз таърихи «Равзат-ус-сафо» (асри XV) ва аз осори давраҳои охир, аз таълифоти Аҳмади Дониш ва дигарон, ки калима ва ибораҳои арабиро зиёд кор фармудаанд, бештар мисол оварда шудааст.

**Тафсир ва маънидод.** Азбаски тамоми калимаҳои фарҳанг ба мисол ва шоҳидҳо асос ёфтааст, маъно ва шарҳи онҳо низ дар асоси мисолҳо дода мешавад. Бинобар ин шарҳ ва тафсироти фарҳангҳои қадима аз нуқтаи назари мавқеи калима дар мисолҳои мавҷуда санҷида шудаанд ва баъзан нисбат ба фарҳангҳои истифодашуда маъно ва тобишҳои дигари онҳо мушоҳида шудааст. Баъзе маъноҳое, ки аз мисолҳо мебароянд, дар фарҳангҳои қадима дида намешавад, ки ин як ҳодисаи табиист, зеро ҳеҷ як китоби луғат тамоми маъноҳои ҳамаи калимаҳоро иҳота карда наметавонад, балки як қисми каму беш муҳимми онро дар бар мегирад.

Душвории додани шарҳ ва тавзеҳоти возеҳу комил ба ҳама маълум аст. Дар забони тоҷикӣ маъноҳои маҷозӣ пайдо кардани калимаҳо ва ба маъноҳои истиорӣ кор фармуда шудани онҳо ба назди луғатнависон як ришта масъалаҳое мегузорад, ки ҳалли онҳо татаббӯъ ва фурсати зиёдеро талаб менамояд. Яке аз ин масъалаҳо фарқ кардани маъноҳои асосии калима аз маъноҳои туфайлӣ ва тасодуфии он, аксар аз маъноҳои маҷозӣ мебошад. Дар картотека мавҷуд будани ду ва зиёда аз ин мисол, ки як маъноро таъйид менамоянд, ҳалли ин масъаларо осон мекунад. Аммо мисол фақат якто бошад, ҳалли масъала душвор мегардад. Нисбат ба давраҳои наздик (асри XIX ва аввали XX) дар бораи типӣ будан ё набудани ин маъно ба як хулоса омадан мумкин, вале барои асрҳои гузашта ин корро кардан душвор аст. Бинобар ин як қисми маъноҳое, ки дар фарҳанг ба калимаҳо дода шуда ва бо мисолҳо таъйид ёфтаанд, аз эҳтимол дур нест, ки истеъмоли ғайри типӣ ё тасодуфӣ бошад. Ҳарчанд дар аснои тартиб додани фарҳанг аксари ин қабил маъноҳо бароварда шудаанд, муаллифон аз маъноҳои типӣ ҷудо кардани маъноҳои туфайлӣ ва тасодуфиро ба худ вазифа қарор надодаанд. Маънои нави калима агар бо мисолҳои барҷаста аз муаллифи мӯътабаре таъйид ёфта бошад, ҳамчун қоида ба фарҳанг дароварда шудааст. Ин ҷиҳатро низ ба назар гирифтан лозим аст, ки ҳатто устодони хеле мӯътабари калом низ баъзан дар кор фармудани калимаҳо ба иштибоҳ ва ҳатто ба хато роҳ додаанд[1].

Ба ҳамин тариқ, дар фарҳанг истинодан ба мисолҳо на фақат маъноҳои асосии калима, балки маъноҳои туфайлӣ ва ғайри типии онҳо низ ба эътибор гирифта шудааст.

Душвории дигар табақабандии маъноҳои гуногун, хусусан ҷудо кардани маъноҳои асосӣ аз маҷозию истиорӣ ва дар тахти рақамҳо қарор додани онҳо мебошад. Дар аксари мавридҳо ба асосӣ ва маҷозӣ ҷудо кардани маъноҳо то андозае шартӣ мебошад, дар баъзе мавридҳо ба асосӣ ва маҷозӣ ҷудо кардани маъноҳои калима дар сурати набудани мисол ба назар табиӣ намояд ҳам, дар дохили мисол аз ҳамдигар ҷудо кардани онҳо душвор мешавад. Калимаҳое хастанд, ки маъноҳои аслӣ ва маҷозии онҳо ба ҳам омехта маънои ҷомее пайдо кардааст; масалан, дар калимаҳои **фалак, чарх I, гардун, сипеҳр** ва ҳоказо маъноҳои **осмон** бо **тақдир, қисмат, сарнавишт** хеле вобаста ва марбут шудаанд.[2] Бинобар ин дар шарҳи маъноҳои алоҳидаи чунин калимаҳо фақат омили семантикии асосӣ ба эътибор гирифта шуд.

---

[1] Мавқеъ ва аҳамияти мисолҳоро барои таъйиди шакл ва маънои калимот луғатшиносони ҳамаи забонҳо қайд кардаанд. Луғатнависони давраи охири Эрон низ ба ин ҷиҳат бисёр аҳамият додаанд. Чунончи, Алиасғари Ҳикмат барои таъйиди калимаҳо мисол надоштанро камбудии асосии «Бурҳони қотеъ» ҳисоб мекунад (муқаддимаи «Бурҳони қотеъ», нашри М. Муин, саҳ. 90 ва баъд). Ин камбудӣ сабаб шудааст, ки ношири он Муҳаммад Муин дар баробари ҷустуҷӯҳо ва далелҳои этимологӣ дар бисёр мавридҳо барои исбот ё радди тавзеҳоти «Бурҳони қотеъ» дар ҳошия мисолҳо нақл намояд.

[1] Масалан, Саъдӣ дар «Бӯстон» ҳангоми тасвири бут парастидани ҳиндуён рӯҳонии ҳиндиро «митрони оташпараст» номидааст ва ҳол он ки «митрон» калимаи юнонӣ буда митрополитро ифода мекунад. Ба ҳамин тариқ ҳар ду калима ҳам бемаврид кор фармуда шудааст.

[2] Ин ҳодиса дар забонҳои дигар низ вомехӯрад. Масалан, «О, небо!»-и русӣ ва ҳоказо.

Мисолҳое, ки дар онҳо калимаҳои эзоҳшаванда ба тариқи иҳом кор фармуда шудаанд, яъне гӯянда калимаро ба ду маъно овардааст, қоидатан ба фарҳанг дароварда нашудаанд.

Баъзе душвориҳое, ки ба онҳо ишора шуд, бевосита ба мисолҳо дахлноканд, ки шарҳи калимаҳо аз он ҷо гирифта шудааст. Дар назар доштан лозим аст, ки мисолҳое дар фарҳанг мавқеи асосӣ доранд ва шарҳи калимаҳо дар аксари мавридҳо маънои ҳақиқӣ ва тобишҳои гуногуни маъноӣ ва услубии онҳоро, ки дар матн дида мешавад, на пурраву ҳаматарафа, балки тақрибӣ акс менамоянд, яъне ба он то андозае наздик мешаванд. Аз ин ҷо возеҳ аст, ки тафсири айни як воҳиди луғавӣ ё мафҳум мумкин аст ба тарзҳои гуногун, аз нуқтаи назарҳои мутафовит ва дар ҳаҷми маънои мухталиф (вобаста ба фаҳмида шудани он) дода шуда бошад ва албатта фарҳанги мо аз ин қабил камбудиҳо холӣ намебошад. Аммо худи мисолҳо дар аксари мавридҳо ба тафтиш кардани эзоҳоти мо ва ба тасреҳи онҳо дар оянда имкон медиҳанд.

Мо ин ҷо як қисм душвориҳо ва вобаста ба ин баъзе камбудиҳои фарҳангро ҳангоми зикри принципҳои асосии тартиби фарҳанг қайд намудем. Шӯъбаи луғати Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ тазаккурҳои оид ба носаҳеҳӣ ва камбудиҳои мавҷударо дар фарҳанг ва инчунин маслиҳатҳои оид ба принципҳои онро бо мамнунияти тамом қабул мекунад, ки ҳамаи онҳо дар оянда, ҳангоми таълифи фарҳанги мукаммалтар истифода хоҳанд шуд.

Кори ҷамъ овардани материал ва ба картотека гузаронидани мисолҳо аз охири соли 1953 сар шудааст. Ҷамъ овардани мисолҳо бештар аз тарафи кормандони сектори луғатҳои Институт, асосан аз тарафи тартибдиҳандагони фарҳанг ба амал омад. Аз хориҷи Институт дар ин кор номзади илми фалсафа Ҷоҳид М., ва бештар зиёиёни куҳансол аз шаҳру районҳои Тоҷикистон ва Ӯзбекистон — Бобо Раҷабов, М. Дадашев, А. Юсуфӣ, М. Ашурмуҳаммадов, М. Ҷаъфаров, О. Ғозиев, Р. Нурмуҳаммадов, Т. Мақсудов (ш. Душанбе), Ҳ. Ҳодизода, М. Солеҳов (Тамҳид), Н. Валихоҷаев, А. Азизов (Ҷомеъ), А. Эгамбердиев (Самарқанд), Т. Ёрматов (Конибодом), Қ. Муҳиддинов (Тошканд) ёрӣ расониданд, ки Институт ба ҳамаи онҳо изҳори ташаккур менамояд.

Соли 1957 ба тартиб додани намунае аз фарҳанг (ҳарфҳои А, Б, З, Л, М, О, П, С, Ғ) шурӯъ шуда, он соли 1959 нашр гардид. Баъд аз муҳокима дар Душанбе, Москва, Ленинград ва Боку намунаи дуюми фарҳанг (ҳарфи З) тартиб дода шуда, соли 1960 нашр гардид, ки дар муҳокимаи он бисьёр мутахассисони соҳаи забон ва луғатшиносӣ иштирок намуданд.

Тартиб додани фарҳанг аз соли 1958 то 1963 давом карда, таҳрири он аз соли 1961 шурӯъ шудааст. Ба сабаби тадриҷан такмил ёфтани фонди картотека дар муддати солҳои 1960—1964 тамоми ҳарфҳо такмил ва таҳрир шудаанд.

Номи тартибдиҳанда ва муҳаррирони фарҳанг дар варақаи унвонӣ на ба тартиби алифбо, балки аз рӯи миқдори кори онҳо зикр ёфтааст.

Таълиф ва таҳрири якӯми бо иловаҳо ба рафиқони зерин тааллуқ дорад:

Таълифи ҳарфҳои В, Д, Л, М, С, Ф, Ч, Ш, Ғ, Ҷ ва таҳрири якӯми ҳарфҳои Б (қисман), Г, И — номзадҳои илми филология Т. Н. Зеҳнӣ ва В. А. Қапранов.

Таълифи ҳарфҳои Б, З, И, К, Н, Р, Т, Х, Қ (қисман), Ҳ — номзадҳои илми филология И. А. Ализода ва С. Ҷ. Арзуманов.

Таълифи ҳарфҳои А, Г, Ё, Ж, П, Э, Ю, Я, Ӯ ва таҳрири якӯми ҳарфҳои Б (қисман), Л, С, Ч, Ш, Ғ, Ҳ — номзади илми филология Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, М. Азизӣ-Мешкин.

Таълифи ҳарфҳои О, У, Қ (қисман) — В. Маҳмудов, А. Сангинов, А. Воҳидов.

Таҳрири якӯми ҳарфи К — номзади илми филология Р. Ҳошим ва А. Сангинов. Инчунин Р. Ҳошим дар такмили баъзе ҳарфҳои дигар иштирок доштааст.

Марҳум А. П. Деҳотӣ бо иштироки А. Сангинов таҳрири ҳарфҳои В, Д-ро анҷом додааст.

Ходими илмӣ А. Нуров дар тартиб додани ҳарфҳои А, Г, Ё, Ж иштирок кардааст.

Таҳрири якӯми як қисми ҳарфҳои А ва Б-ро шоир М. Раҳимӣ ба ҷо овард.

Дар тартиб додани варианти якӯми баъзе аз ҳарфҳои фарҳанг номзади илми филология А. Л. Бухоризода, Я. И. Калонтаров, профессор О. Ҷ. Ҷалолов иштирок карданд. А. Л. Бухоризода инчунин дар таҳрири якӯми ҳарфҳои А, Б ва З иштирок доштааст.

Дар кори таълиф ва нахустин таҳрири фарҳанг ҳиссаи Т. Н. Зеҳнӣ, В. А. Капранов, И. А. Ализода, С. Ҷ. Арзуманов, Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, М. Азизӣ-Мешкин, В. Маҳмудов, Р. Ҳошимро махсусан қайд кардан лозим аст.

Мифтоҳи арабиро Ҳ. Р. Рауфов ва М. Азизӣ-Мешкин тартиб додаанд.

Академики Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон доктори илмҳои филология проф. Б. Н. Ниёзмуҳаммадов, академики АФ Тоҷикистон, доктори илми таърих проф. З. Ш. Раҷабов, аъзо-корреспондентони Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон М. Фозилов, С. Улуғзода, С. Табаров, проф. Ш. Ҳусейнзода, доктори илми филология, проф. О. Ҷ. Ҷалолов, докторҳои илми филология Б. И. Сирус, Х. Мирзозода, номзадҳои илми филология проф. Д. Тоҷиев, доцент М. Исматуллоев, доцент П. Н. Лозеев, номзадҳои илми филология Қ. Айнӣ, А. Маниёзов, Р. Ҳодизода, А. Л. Хромов, А. Н. Насриддинов, Б. Тилавов, Р. Ғаффоров, шоир Мирсаид Миршакар (Душанбе); доктори илми филология В. С. Расторгуева, доктори илми филология проф. В. И. Абаев, доктори илми филология Д. С. Комиссаров, номзадҳои илми филология А. А. Керимова, В. П. Старинин, М. И. Занд, Ч. И. Эдельман, М. И. Исаев, Т. Н. Пахалина, Ч. Х. Бакаев (Москва), доктори илми филология проф. А. Н. Болдырев, аъзо-корреспонденти АФ СССР проф. М. Н. Боголюбов, доктори илми филология В. А. Лившиц, доктори илми филология А. З. Розенфельд, номзади илми филология С. Н. Соколов (Ленинград), номзадҳои илми филология Ҳ. Зариназода, А. Озарӣ (Боку) дар муҳокимаи фарҳанг иштирок дошта, маслиҳатҳои судманде додаанд, ки Институт ба ҳамаи онҳо изҳори ташаккур менамояд.

Дар корҳои тайёр кардани картотека ва тасҳеҳу татбиқи дастнависи якӯми фарҳанг ходимони сектори луғати Институт Ш. Қамолов, Ҳ. Аҳадов, Ҳ. Зоҳидов, А. Отахонова, С. Азизӣ-Мешкин, Ҳ. Турсунова, А. Маниёзова, Ҳ. Муҳаммадиева, М. Шукурова, М. Ҳайдарова, М. Юсуфова, М. Собирова, С. Мухторова, Ҳ. Бурҳонова, М. Раҳимова, Е. В. Тюменева ва ходими сектори адабиёт Ш. Муҳаммадиев фаъолона иштирок доштанд.

Ҳамаи қайду таклифҳое, ки ба ин фарҳанг оид аст, ба унвони Институт: шаҳри Душанбе, хиёбони Ленин, 21, Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакии Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ва ба унвони нашриёти «Советская Энциклопедия», Москва, Ж-28, Покровский булвар, 8 фиристода шавад.

## مقدمه

یکی از مهم‌ترین ساحه های مدنیت امروزهٔ تاجیک آموختن میراث ادبی گذشتگان است که دائرهٔ وسیع خوانندگان، دانشجویان، معلمان، نویسندگان و عالمان را تا رفت بیشتر جلب میکند.

نشر آثار نمایندگان برجستهٔ ادبیات کلاسیکی فارس — تاجیک سال به سال میافزاید. ولی موجود و دسترس نبودن فرهنگهائی که بطلبات خوانندگان امروزهٔ تاجیک جواب داده توانند، درست و صحیح‌تر فهمیدن این آثار را در بسا موردها دشوار میگردانند.

این طلب را بنظر گرفته انستیتوت زبان و ادبیات بنام رودکی آکادمیای فنهای تاجیکستان بترتیب دادن فرهنگی شروع نمود که در اساس متن و مثالهای منتخب از ادبیات عصر دهم تا ابتدای عصر بیستم لغات و عبارات بعضی آثار مهم بدیعی و علمی را در برمیگیرد.

علم لغت شناسی فارس — تاجیک تاریخ ثروتمند دیرینی دارد. فقط شمارهٔ مهم‌ترین فرهنگها، یعنی لغت های تفسیری (صرف نظر از لغت های دو زبانهٔ فارسی — عربی، فارسی — ترکی، فارسی — اردو و غیره) بیشتر از چندین ده میباشد (۱).

قدیم‌ترین لغت تفسیری که تازمان ما محفوظ مانده است، «لغت فرس» اسدی طوسی (تألیف عصر یازدهم) (۲) میباشد. نسخه‌های گوناگون از یکدیگر متفاوت آن تا عصر چهاردهم انتشار داشته است. فرهنگ «صحاح الفرس» محمد هندوشاه نخچوانی‌را هم که مثل «لغت فرس» در آذربایجان تألیف یافته است، ماهیتاً دوام یا تفسیر ونکمیل «لغت فرس» شمردن ممکن است.

«لغت فرس» تفسیر کلمه‌های نادری را که در آثار شاعران آسیای میانه و قسم شرقی خراسان عصر دهم و ابتدای عصر یازدهم وامیخورند، در برمیگیرد و این کلمه‌ها با مثالها از اشعار رودکی، دقیقی، فردوسی، عنصری، فرخی و دیگران تأیید یافته اند. در فرهنگهای بعدینه از آثار خاقانی، نظامی، سعدی ودیگران نیز مثالها آورده شده‌اند. باین طریق، فرهنگها رفته رفته عمومیت پیدا نموده لغت های زبان فارسی را در تمام جاهای انتشار آن در بر میگیرند.

درعصر پانزدهم ومخصوصاً درعصر شانزدهم بعد از برقرار شدن حاکمیت تیموریان در هندوستان و رسمیت یافتن زبان فارسی در آن سر زمین، لغت نویسی رونق تازه‌ای گرفت و هندوستان مرکز علم لغت‌شناسی و لغت‌نویسی فارس — تاجیک گردید. در عصرهای پانزده — هفده فرهنگهای مشهور زیرین تألیف یافته اند: «شرفنامهٔ منیری» — تألیف ابراهیم فاروقی (عصر پانزدهم)، «موید الفضلاء» محمد ابن لاددهلوی (۱۵۱۹)، «مدار الافاضل» فیضی (۱۵۹۳)، «فرهنگ جهانگیری» حسین اینجو (۱۶۰۸)، «برهان قاطع» اثر محمد حسین بن خلف تبریزی (۱۶۵۲)، «فرهنگ رشیدی» اثر عبدالرشید (۱۶۵٤) و دیگرها (۱).

این فرهنگها مقدار بیشتر کلمه‌ها را در برگرفته اند. اگر «لغت فرس» بیش از هزار کلمه داشته و در نسخه‌های بعدینهٔ آن شمارهٔ کلمه‌ها تا دوهزار رسیده باشد (حتی فرهنگ «صحاح الفرس» نیز فقط دوهزارو سیصد کلمه دارد)، در فرهنگ هائی که در هندوستان تألیف یافته اند، شمارهٔ کلمه‌ها افزوده، مثلاً، در «فرهنگ جهانگیری» تقریباً به هفت هزار و در «برهان قاطع» به زیاده از بیست‌هزار کلمه رسیده است.

---

(۱) در «فهرست فرهنگهای فارسی» نام مقالهٔ استاد متوفی سعید نفیسی ۲۰۲ لغت نامبر شده است، که یک قسم از آنها تا زمان ما محفوظ نمانده یا هنوز پیدا نشده‌اند (مراجعت کنید به «برهان قاطع» نشر محمد معین، چاپ یکم، جلد یکم، تهران، ۱۳۳۰ هجری شمسی، مقدمه ص. ۷۷ — ۷۱)

(۲) در بارهٔ مرحلهٔ اول لغت نویسی فارس — تاجیک و در بارهٔ فرهنگ ابوحفص سغدی مراجعت شودبه مقالهٔ سعید نفیسی «تاریخ لغت نویسی در ایران»، مقدمهٔ «برهان قاطع» نشر مذکور، ص. ۷۱ — ٦٤.

(۱) در این جا «مجمع الفرس» محمد قاسم سروری را که سال ۱۶۰۰ در ایران تألیف یافته است، نیز باید ذکر کرد که در برابر «فرهنگ جهانگیری» برای فرهنگهای آینده، ازجمله برای «برهان قاطع» منبع اساسی گردیده است.

به سبب افزایش حجم فرهنگ‌ها و آوردن مثالها برای تأئید کلمه ها تألیف فرهنگها مدت زیادی را طلب میکرد. بنا براین فرهنگهائی پیدا شدند که در آنها فقط بیک قسم کلمه ها مثال داده میشود (مثلاً، «شرفنامه»، «مدارالافاضل» و غیره) یا بغیر از استثناهای جداگانه هیچ مثال داده نمی‌شود (چنانکه «کشف اللغات» عصر شانزدهم و «برهان قاطع») (۱).

به سبب نبودن مثالها و اهل کار نبودن کاتبان به نسخه‌های فرهنگها تصحیفات زیادی راه یافته است، که بعضی فرهنگ نویسان بعدینه قید کردن آنهارا ضرور دانسته اند. مثلاً، ما در «فرهنگ رشیدی» نسبت بمعلوماتی که در فرهنگهای پیشینه داده شده است، نظریات تنقیدی مؤلف را می بینیم، که این دراستفادهٔ تنقیدی فرهنگهای پیشتره یکی از نخستین قدمها میباشد. در فرهنگهای «سراج اللغات» و «چراغ هدایت» — تألیف سراج الدین علی خان آرزو که از صرفیون و لغت شناسان مشهور زمان خود بوده است، در برابر کلمه و عباره‌های تفسیر شونده در بسیار موردها مثالها نیز مورد تنقید قرار گرفته اند (۲).

اما با وجود همهٔ کمبودیها، این مثالها برای اثبات درستی تفسیر قسم زیاد کلمه ها (از نظم و نثر بدیعی و تاریخی) معیار معتبری بودند.

رای تیک چند متخلص به بهار نیز هنگام تألیف فرهنگ مشهور خود «بهار عجم» که سال ۱۷۳۹ خاتمه یافته است، محض همین را، یعنی راه استناد بر مثالها را پیش گرفته و تقریباً تمام عمر خود را بتألیف این اثر مهم صرف کرده است.

مؤلف «بهار عجم» از منبع های پیشینه، مخصوصاً از «فرهنگ جهانگیری»، که یک عصر پیش از وی در اساس مثالها تألیف یافته و از معتبرترین لغتهای قدیمی است (ولی به سبب دشواری ترتیب کلمات چندان شهرت پیدانکرده است) (۱)، استفاده نموده، اینچنین لغت و عباره های مؤلفانی را که تا عصر ۱۸ در آسیای میانه، ایران و هندوستان زیسته اند، به اعتبار گرفته، اثر خیلی جامعی آفریده است که در انکشاف فرهنگ نویسی در زبان فارس — تاجیک موقع مهمی را اشغال میکند و میتوان گفت که با همین فرهنگ دورهٔ ترتیب دادن فرهنگهای زبان نظم خاتمه مییابد. در فرهنگ «بهار عجم» با تأئید بواسطهٔ مثالها فقط کلمه و عباره‌هائی که در نظم (و بعضاً در نثر) وا میخورده اند و اینچنین کلماتی که در گفتگوی مردمان فارسی زبان هندوستان معمول بوده‌اند، جمع آورده شده‌است. بهمین طریق، باین فرهنگ مقدار زیاد لغت های شبهه ناک و تحریف شده که با مثالها تأئید نیافته اند و لغتهای غیر معمول در آورده نشده اند (۲).

«بهار عجم» نسبت بفرهنگهای دیگر پیشینه از جهت فراوانی مثالها مکمل‌تر است. مؤلف در بیان خلاصه‌های خود خیلی خالصانه و احتیاط‌کارانه رفتار میکند، بحدی که در موردهای شبهه ناک فقط مثالهارا قید نموده، حتی لغت را شرح نمیدهد. توضیحات مؤلف خیلی بی غرضانه، روان و از سرزنش به مؤلفان پیشتره که باشتباهاتی راه داده‌اند، دور میباشد. «بهار عجم» در بین فرهنگهای تفسیری سابق از جهت فکررانی بیطرفانه و شرح و تفسیر محققانهٔ لغت و عبارات امتیاز دارد. «بهار عجم» نیز مثل فرهنگهای مشهور دیگر از طرف فرهنگ نویسان بعدینه و مؤلفان شرح و حاشیه‌ها استفاده شده است (۳).

در دوره‌های بعدینه که در برابر زیاد شدن تألیفات دینی علمهای عملی نیز انکشاف یافتند، رساله و لغت‌های اختصاصی پیدا شدند، خصوصاً در ساحهٔ طب لغت و قاموسها تألیف گردیدند.

با زیاد شدن ادبیات بدیعی (چه نظم و چه نثر)، اینچنین با افزایش تألیفات علمی، خصوصاً در ساحهٔ طب، نجوم، ریاضیات، منطق، فلسفه، پوئتیکا و غیره به فرهنگ‌های

---

(۱) در «لغت فرس» و در فرهنگهای اوله فقط از نظم مثال داده میشد. ولی بعد تر، مثلاً، در «فرهنگ جهانگیری» و «بهار عجم» بعضاً مثالهای نثری (بیشتر از آثار تاریخی) نیز وامیخورند. از عصر پانزدهم ببعضی کلمه‌هائی که از دائرهٔ نظم خارج اند، مثال داده نمیشد، چنانکه باصطلاحات اثرهای علمی از قبیل طب، نجوم و غیره، لغت‌های کسبی ای، که از زبان زنده گرفته میشدند و اینچنین باصطلاحات «زند» و «پازند» و «دساتیر» (مخصوصاً در «برهان قاطع»).

(۲) در بارهٔ کمبودیهای فرهنگهای پیشینه مراجعت شود به «برهان قاطع» نشر محمد معین، مقالهٔ م. معین «عوامل فساد لغات» ص. ۵۱ — ۴۷؛ به مقالهٔ ع. دهخدا «فرهنگ شعوری» ص. ۶۳ — ۶۰ و به مقالهٔ ع. حکمت «برهان قاطع» ص. ۹۶ — ۸۹.

---

(۱) «فرهنگ جهانگیری» اساساً بواسطهٔ فرهنگهای «برهان قاطع» و «فرهنگ رشیدی» به فرهنگ نویسان بعدینه تأثیر داشته است.

(۲) قید کردن لازم است، که از این جهت نشر هندوستانیِ سال ۱۸۹۴ این فرهنگ، که بیواسطه از دستنویس خود مؤلف رونویس شده است، منبع خیلی معتبری میباشد.

(۳) مثلاً فرهنگ «ارمغان آصفی» را ذکر کردن ممکن است، که واریانت اختصار یافته «بهار عجم» بوده فقط در اساس پرینسیپ دیگر ترتیب یافته است. (هندوستان، سال ۱۸۷۶)

**3.** дар.

Замоне барқи пурханда, замоне абри пурнола,
Чунон модар абар сӯги арӯси сездаҳсола. *Рӯдакӣ*

**4.** ба, мувофиқи ...

Абар коми дил зистан чун тавон
Миёни ду нокомӣ андар ҷаҳон. *«Таърихи Фаришта»*

**АБАРОТ** *а.* عبرات *ҷ.* **абрат.**

*Инони истибор аз даст дода, қатароти абарот аз фаввораи дида равон карданд. «Равзат-ус-сафо»*

**АБАС** I *а.* عبث **1.** бефоида, беҳуда; бемавқеъ.

Ба боғ бе рухи соқӣ макаш пиёла абас,
Равон макун бати майро ба мавҷи лола абас. *Шавкат*

То чанд абас тамаъ намоӣ
Аз ҳар касу нокас ошноӣ? *Шоҳин*

**абаси мутлақ** тамоман бефоида.

Чун сулҳ шуда ва муҳиммот мафруғ гашта буд, омадани ӯ абаси мутлақ гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**абас кардан** беҳуда намудан, зоеъ гардонидан.

Зи дарси илм ишороти ним нукта бас аст,
Абас макун ба иборот дафтари имло. *Бедил*

**2.** бесабаб.

Аз ин паҳлӯ бад-ин паҳлӯ абас, Мулҳам, намегардам,
Қабобам мекунад аз ҷилваи гарм оташинхӯе. *Мулҳам*

**3.** *маҷ.* ранҷ, маломат, кулфат.

Аз рӯи инсоф ва рости ... сабаби ин ҳама абас, ки ба ту расида, худ будӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**4.** *маҷ.* иллат, айб.

Ту агар насли одамӣ ба насаб,
Пок дор аз абас ҳамеша насаб. *Саноӣ*

◇ **абас афтодан** бемаврид ва бемавқеъ воқеъ шудан.

Дар ҳар феъл бояд, ки оқилро дар он хайре мутасаввир бошад ва илло абас афтад ва ақл онро қабеҳ шуморад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АБАС** II *а.* عبس **1.** туршрӯӣ, бадқавоқӣ.

Зишт он зишт асту хуб он хуб бас,
Доим ин Заҳҳоку он андар абас. *Румӣ*

**2.** бавл, шоша; **3.** саргин, пору, нурии хушкида.

**АББОС** *а.* عباس **1.** туршрӯӣ; **2.** шери дарранда.

Гуфт хидмат он ки бахри зилли нафс
Хештан сози ту чун аббосу бас. *Румӣ*

**3.** исми хоси мардона.

**АББОСИЯ** *а.* عباسيه *номи силсилаи халифаҳои аббосӣ*, ки баъд аз хилофати банӣ-Умайя, аз соли 132 то 656 ҳиҷрӣ (750—1258 милодӣ) ҳукмронӣ кардаанд.

**АББОСӢ** I عباسى ҳилагарӣ, маккорӣ.

Ҳурмату оби гадоён бурдаӣ,
Ин чу аббосии зишт овардаӣ. *Румӣ*

**АББОСӢ** II *а.* عباسى **1.** мансуб ба аббос; **2.** номи пуле, ки дар Эрон ба номи шоҳ Аббоси Сафавӣ мансуб аст; **3.** мансуб ба хулафои Аббосия; **4.** ранги сурхи моил ба кабуд; **5.** *киноя аз* ранги сиёҳ (ба муносибати он ки халифаҳои Аббосия либоси сиёҳро ба худ махсус карда буданд); **аббосӣ хилъат** хилъати аббосӣ, либоси сиёҳ, ки аббосиён мепӯшидаанд.

Дар тирашабӣ ситораи дав
Ё ангиште шарорапартав
Аббосӣ хилъате мураттаб
Карда зи паи хилофати шаб. *Ҷомӣ*

**АБВОБ** *а.* ابواب *ҷ.* **боб** IV.

Писар ҳозир шуд аз ҷони фигораш,
Бар ӯ барбаст абвоби ҳисораш. (1) *Бадрии Кашмирӣ*

Ин китоб муштамил бар шарифтарин бобест аз абвоби ҳикмати амалӣ. (3) *«Ахлоқи Носирӣ»*

Мунтазири ҷавоби ин хидматанд, ки ба зудӣ бозрасад, ки дар боби амир Абӯаҳмад ва дигар абвоб чӣ бояд кард? (4) *«Таърихи Байҳақӣ»*

**абвоби духул** дарҳои даромад, даромадгоҳҳо; роҳҳо.

Бало гарчи мақдур, аз абвоби духули он эҳтироз воҷиб. *Саъдӣ*

◇ **абвоби муҳаббат** роҳҳои дӯстӣ, тариқи дӯстӣ.

Барқ дар хирмани абвоби муҳаббат фиканад,
Соиб аз дил чу барорад нафаси сӯхтаро. *Соиб*

**абвоби мукотабот мафтӯҳ доштан** ба ҳамдигар нома навиштан, ба воситаи мукотиба робита доштан.

Абвоби мукотабот нисбат ба ёрон ва ҳақгузорон мафтӯҳ дошт, аз алқоби эшон калимае кам накард. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБВОБУЛБАРАКАТ** *а.* ابواب‌البركة *д.* дарҳои файз, дарҳои эҳсон; ҷойҳои фаровонӣ.

**АБВОБУЛБИР(Р)** *а.* ابواب‌البر *д.* ҷойҳои хайрот, маҳалҳои додани хайрот ва бахшишҳо дар роҳи худо.

[Ғозонхон] хонақоҳу мадорису масоҷид ва дигар абвобулбир дар ҳар мавзее месохт ва авқоф муайян мефармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АБД** *а.* عبد банда, ғулом.

Саъдӣ, ризои дӯст талаб кун, на ҳаззи хеш,
Абд он кунад, ки раъи худовандгори ӯст. *Саъдӣ*

**абду хадам** ғуломӯ хидматгорон.

Маҷмӯи хайлу ҳашам ва абду хадами худро ба дини ислом даровард. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБДОЛ** *а.* ابدال *д.* наздикони худо, хосони худо, ки шумораи онҳо гӯё 70 нафар будааст.

Шунидам, ки дар рӯзгори қадим
Шудӣ санг дар дасти абдол сим. *Саъдӣ*

Гаҳ бипурсам аз ӯ ба ваҷҳи савол,
Қ-аз чӣ абдол гаштаанд абдол? *Ҷомӣ*

**АБДОН** *а.* ابدان *ҷ.* **бадан.**

... Дар муҳофазати сиҳҳати абдон, ки то гурусна нашаванд, даст ба таом наёранд. *Ҷомӣ*

**АБЕ** ابى *шакли қадимии пешоянд ва префикси* **бе.**

Абе парру пайкон яке тир кард,
Ба дашт-андар оҳанги нахҷир кард. *Фирдавсӣ*

**АБЕДОНИШ** ابى‌دانش бедониш, нохонда, нодон.

Абедонишон бори ту кай кашанд?
Абедонишон душмани донишанд. *Рӯдакӣ*

**АБЕША** ابیشه ҷосус, хабаркаш.

Дар кӯи ту абеша ҳамегардам, эй нигор,
Дуздида то магар-т бубинам ба бом-бар. *Шаҳид*

**АБЗОР** ابزار *ниг.* **афзор.**

**АБЗОРДОН** ابزاردان **1.** хӯрҷин ё халтае, ки устоҳои гилкор, дуредгар ва ғ. асбобу анҷоми кории худро дар он мегузоранд; **2.** қуттие, ки дар он доруворӣ хуштаъмкунандаи таомро аз қабили мурчу зира ва ғ. нигоҳ медоранд.

**АБИД** *а.* عبید ҷ. **абд.**

Садре, ки пеши ҳиммату эҳсони ӯ шуданд
Аз ҷумлаи абиду хадам абру офтоб ... *Муиззӣ*

Аҳрор ва абид бандаи лутф ва имтинони ӯ шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБИР** *а.* عبیر навъе аз хушбӯиҳои хушк; номи хушбӯии сиёҳтоб, ки аз сандалу гулоб ва мушку заъфарон месозанд.

Бод бифшондӣ ҳаме бар сунбулу анбар абир,
Абр бифрӯзад ҳаме бар лолаву гулнор нор. *Қатрон*

Бад-ӯ гуфтам, ки мушкӣ ё абирӣ,
Ки аз бӯи диловези ту мастам? *Саъдӣ*

◇ **бар лавҳи кофур абир рехтан** *киноя аз* ба рӯи коғази сафед хати сиёҳ навиштан, бо маҳорат навиштан.

Дабире талаб кард равшанзамир,
Ки бар лавҳи кофур резад абир. *Ҷомӣ*

**АБИРАФШОН‖АБИРФИШОН** عبیرافشان‖عبیرفشان *пошандаи* абир, паҳнкунандаи хушбӯӣ; хушбӯй.

Бо вуҷуди руху зулфони абирафшонат,
Сифати барги гулу анбари тар натвон кард. *Камоли Хуҷандӣ*

Дилбаро, ҳолам хароб аз наргиси фаттони туст,
Хотирам ошуфта аз зулфи абирафшони туст. *Шоҳин*

**АБИРОГАНД** عبیرآگند пур аз абир, пур аз хушбӯӣ.

**АБИРОМЕЗ** عبیرآمیز омехта бо абир; хушбӯй.

Миёни Ҷаъфароботу Мусалло
Абиромез меояд шамолаш. *Ҳофиз*

**АБИРСИРИШТ** عبیرسرشت бо абир омехташуда, бо абир тайёр кардашуда.

На «Гулистон», ки равзае зи биҳишт,
Хору хошоки ӯ абирсиришт. *Ҷомӣ*

Чунон абирсиришт аст гулшану гулҳо,
Магар ба боғ кушудаст ёр кокулро. *Мӯҳъӣ*

**АБИРФИШОН** عبیرفشان *ниг.* **абирафшон.**

**АБКАМ** *а.* ابکم лол, безабон; кару гунг.

Қард ақлам насиҳате мӯҳкам,
Ки накугӯй бош ё абкам. *Саноӣ*

**АБКОР** *а.* ابکار *ҷамъ* **1.** ҷ. **бикр** 1, 2.

Аксари абкору мухаддароти қибтиён ба дорулбавор пайвастанд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Машшотаи ароиси абкори сухан ва пироябанди узори ҳикоёти наву куҳан ... дар риштаи таҳрир ва тақрир кашида. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** заминҳои нокорам; заминҳои навкорам.

Чу варза ба абкор берун шавад,
Яке нон бигирад ба зери бағал. *Носири Хисрав*

**АБЛАК** ابلک *ниг.* **аблақ.**

**АБЛАҒ** *а.* ابلغ расотар, балеғтар; беҳтар.

Ин сурат аблағ аст дар уқубат, ки дӯстони худро бар эшон гуморам. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБЛАҚ** *а.* ابلق **1.** ҳар чизи дуранга, сафеду сиёҳ, ало.

Ва бисьёр хари аблақ дидам ҳамчу асп, бал латифтар. *Носири Хисрав*

... Хоса, ҳангоми баҳорон, ки ҷаҳон хаш гаштаст,
Осмон аблақу рӯи замӣ абраш гаштаст. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* аспи чавкар.

Нишаст аз бари аблақи мушкдум,
Ҷаҳанда, сарафрозу рӯинасум. *Фирдавсӣ*

Таковар аблақе чун чархи фирӯз,
Зи шаб баста ҳазорон васла бар рӯз. *Ҷомӣ*

**аблақи тунд** аспи тезрав.

Ба бар ҷавшани сабз чун навбаҳор,
Ба зер аблақи тунд чун рӯзгор. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **аблақи айём** *киноя аз* а) шабу рӯз; б) рӯзгор, дуньё, замона.

Аблақи айём тозиёнаи амру наҳьи ӯро тан дардода. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**аблақи субҳу шом** *киноя аз* шабу рӯз.

Ин кӯҳна работро, ки олам ном аст,
Оромгаҳи аблақи субҳу шом аст.
Базмест, ки вомондаи сад Ҷамшед аст,
Гӯрест, ки такьягаҳи сад Баҳром аст. *Хайём*

**аблақи фалак** (**ё гардун, чарх**) *киноя аз* а) рӯзу шаб; б) рӯзгор, дуньё; **аблақи чоргомаи шабу рӯз** *киноя аз* рӯзгори тезгузар.

З-аблақи чоргомаи шабу рӯз
Рони якронтро лагад марасод. *Хоқонӣ*

**аблақи беҳудагӣ тохтан** *киноя аз* лофи беҳуда задан; кори бефоида кардан.

Аблақи беҳудагӣ чандин матоз,
Дар ғурури хоҷагӣ чандин маноз. *Аттор*

**АБЛАҚСАВОР** ابلقسوار аспсавор.

Бад-ӯ гуфт Қардуй, к-эй шаҳриёр,
Нигаҳ кун бад-он гурди аблақсавор! *Фирдавсӣ*

**АБЛАҚӢ** ابلقی сиёҳию сафедӣ; дурангӣ.

Сиёҳӣ гирифтӣ, сапедӣ бигир,
Чунин аблақӣ боядат ногузир. *Низомӣ*

**АБЛАҲ** *а.* ابله **1.** аҳмақ, беақл, нодон; **2.** бетамиз, бефаҳм, кундфаҳм.

Аблаҳонро ҳама шарбат зи гулобу қанд аст,
Қути доно ҳама аз хуни ҷигар мебинам. *Ҳофиз*

Аблаҳ касе, ки айби худ аз дӯст нашнавад,
Бо дӯстон ҳикоят аз ин боб гуфтанист. *Урфӣ*

**АБЛАҲВАШ** ابلهوش аблаҳмонанд, монанди аблаҳ.

Ҳар кӣ дар ин зовия аблаҳваш аст,
Фисқи мулаввас ба гӯмонаш хаш аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АБЛАҲВОР** ابلهوار монанди аблаҳ, аблаҳона, аҳмақона.

Эй даҳан боз карда аблаҳвор,
Суханон гуфта ҳамчу вағваға чағз. *Наҷибӣ*

**АБЛАҲПАНОҲ** ابله‌پناه 1. паноҳдиҳандаи аблаҳ; 2. аҳмақ.

Теғ занад он киро ҷавҳари дониш бувад,
Шод кунад хотире, к-ӯ бувад аблаҳпаноҳ. *Фавқӣ*

**АБЛАҲФИРЕБӢ** ابله‌فریبی макру фиреби рӯйрост.

**АБЛАҲӢ** ابلهی соддадилӣ, нодонӣ, бетамизӣ, беиродӣ, аҳмақӣ.

Фиғон зи аблаҳии ин харони бе думу гӯш,
Ки ҷумла шайхтарош омаданду шайхфурӯш. *Ҷомӣ*

**АБЛУҶ||АБЛУҶ** ابلوج||ابلوچ қанд ва шакари сафед.

Гуфт аттор: Эй ҷавон, аблуҷи ман
Ҳаст некӯ бетакаллуф, бесухан. *Румӣ*

**АБНИЯ** *а.* ابنیه *ҷ.* бино I.

Чу аҳли ислом баъд-он ҷо расиданд, аз ғароиби иморат ва абнияи он дар шигифт монданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**АБНО** *а.* ابنا *ҷ.* ибн.

Чунон кун, ки ин аҳди некӯнамой
Дар абнои мо дер монад ба ҷой. *Низомӣ*

Абно ва авлоди султон Муҳаммад-мирзо, ки шаш нафар буданд, ... аз Сунбул гурехта ба ҷониби Молва рафтанд. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **абнои аср** ҳамасрон, ҳамзамонон.

Ончунон бешӣ зи рӯи мартабат з-абнои аср,
К-офтоб аз моҳу чарх аз хоку Каъба аз куништ. *Анварӣ*

**абнои дувал** ҳукмронон, зимомдорон, мансабдорони давлат.

Абнои дувал, ки хӯяшон натвон дид
В-аз мунфаилӣ ба сӯяшон натвон дид... *Бедил*

**абнои замон(а)** одамони ҳамзамон, ҳамзамонон, ҳамасрон.

Пас дабир бояд ... маротиби абнои замона шиносад ва мақодири аҳли рӯзгор донад. *Низомии Арӯзӣ*

Дилам аз бетамизиҳои абнои замон хун шуд,
Набудӣ кош лавҳи хотирамро нақши идроке. *Ҳозиқ*

**абнои инсу ҷон** *авлоди одам ва насли ҷину парӣ.*

Бо ман дар ин мусибати кубро мувофиқанд
Аснофи ваҳшу тайр, ҳам абнои инсу ҷон. *Савдо*

**абнои лиом** одамони паст, одамони сифла.

Зодаи хор аст гул, з-он несташ бӯи вафо,
Худ касе бӯи вафо нашнид з-абнои лиом. *«Равзат-ус-сафо»*

**абнои рӯзгор** а) *ниг.* **абнои замон(а)**; б) мардуми олам, башарият.

З-абнои рӯзгор ба хубӣ мумайязӣ,
Ҷун дар миёни лашкари мансур роятӣ. *Саъдӣ*

**в)** зимомдорони вақт, калоншавандагони мамлакат.

Домулло Икром аз ин қавми беор ва абнои рӯзгор наметарсиданд. *Садри Зиё*

**абнои сабил** (*инчунин* **абноуссабил**) мусофирон, онҳое, ки дар роҳи сафаранд; мусофироне, ки дар роҳ бе пул мондаанд.

Муроотӣ оммаи абнои сабил аз лавозим шумурда. *«Равзат-ус-сафо»*

**абнои софил** насли фурӯмоя, ҷинси паст.

Обои олии ту бувад кӯршабпарак,
Абнои софилӣ ту ҳам аз ҷинси сифлагон. *Сайидо*

**абнои ҷинс** абнои навъ, одамоне, ки дар як дараҷаву дар як вазъият (аз ҷиҳати иҷтимоӣ, касбу кор, қавму қабила ва ғ.) мебошанд, ҳамҷинсон, ҳамнавъон.

Вазири дигар ... гуфт: Абнои ҷинси моро нашояд дар ҳазрати подшоҳон ҷуз ба ростӣ сухан гуфтан. *Саъдӣ*

Маҳсурон ... қалъаро ба эшон супурданд ва роҳи Лоҳур пеш гирифта, ба абнои ҷинси худ пайвастанд. *«Таърихи Фаришта»*

**АБНОУССАБИЛ** *а.* ابناءالسبیل *ниг.* **абно (абнои сабил).**

Рӯзи дигар баҳри абноуссабил,
Рӯзи дигар мар-макотибро кафил. *Румӣ*

**АБНОҲУН** ابناخون ҳисор, қалъаи мустаҳкам; бандари истеҳкоми ҳарбӣ.

**АБО I** ابا *шакли қадимии пешоянди* **бо.**

*Або барқу бо ҷастани соиқа,*
Або ғулғули раъд дар кӯҳсор... *Рӯдакӣ*

Бибастам миёни ялӣ бандавор,
Або ҷодувон сохтам корзор. *Фирдавсӣ*

**АБО II** ابا ош, таом, шӯрбо, хӯрок, хӯрданӣ.

Бикаш, Анварӣ, даст аз ин хони гетӣ,
Ки бас чарбу ширин абое надорад. *Анварӣ*

Абоҳои нӯшини анбарсиришт
Хабар дод аз хӯрдҳои биҳишт. *Низомӣ*

**АБО III** *а.* عبا навъе аз либосҳои болопӯши васеи остинкӯтоҳ, ки асосан махсуси арабҳо будааст.

Ҷу аббосиён дар абои сиёҳ
Саводи басар сохта ҷилвагоҳ. *Ҷомӣ*

**АБОАНҶАД(Д)** *а.* اباعن‌جد аз падару аз бобо монда ба таври мерос ва ё анъана.

Бигуфтанд, к-ин хоса аз мо нахост,
Абоанҷад ин гашта мероси мост. *Ҷомӣ*

**АБОБИЛ** *а.* ابابیل гурӯҳи фароштурук, фароштурукҳо, парастуҳо.

Ба пеши ҳирси ту худ пил луқмае бошад,
Туӣ чу мурғи абобил мурғи пилшикор. *Шамси Табрезӣ*

Азъафи мурғон абобил асту ӯ
Пилро бидриду напзирад руфӯ. *Румӣ*

**АБОЛИС||АБОЛИСА** *а.* ابالیس||ابالیسه *ҷ.* **иблис.**

Аболиса ҷавоб доданд, ки дар ин фан ту аз мо донотарӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБОР** ابار сурб, қӯрғошим.

**АБОРИҚ** *а.* اباریق *ҷ.* **ибриқ.**

Абориқи физза ва заҳаб ва олати маҷлиси айшу тараб ҳамроҳи худ биёварад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБОТИЛ** *а.* اباطیل *ҷ.* **ботил** дурӯғҳо, чизҳои беҳуда; гапҳои ноҳақ ва беҳуда.

Дурӯғу аботилу куфри шумо,
Фитод аз саҳифа ҳама бар мало. *«Таърихи Табарӣ»*

**АБОЯ** *а.* عبایه *ниг.* **або** III.

Овард лаоли ба ҷуволу ба абоя,
Аз соҳили дарьё чу ҳам(м)олон ба катиф-бар. *Манучеҳрӣ*

**АБР** I ابر заррахои фушурдашудаи бухори об дар ҳаво, саҳоб, меғ.

Дидам, ки пораи ҳаво равшан, ба ғояти софӣ, аз сармо бибастӣ ва абр шудӣ. *Ибни Сино*

Ному нишон ба даҳр зи аҳли карам намонд,
Рафт аз муҳит гавҳару дар абр нам намонд. *Сайидо*

**абри баҳман** абри зимистон, абри сербориш.

Сазад ар чу абри баҳман, ки дар ин чаман бигирьям,
Тарабошьёни булбул бинигар, ки зоғ дорад. *Ҳофиз*

**абри гавҳарбор** *киноя аз* абри борандаи борон.

Абри гавҳарбор, пиндорӣ, ки аз дарьёканор
Бори марворид баста корвон ояд ҳаме.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**абри гирьён** *киноя аз* абри боранда.

З-абри гирьён шох сабзу тар шавад,
Нури шамъ аз гирья равшантар шавад. *Румӣ*

**абри гирьянда** *киноя аз* абри боранда

Манам абри гирьянда шаб то саҳар,
Бувад абри гирьянда болои сар. *Ҳоҷу*

**абри дарьёнисор** *киноя аз* абри серборон.

Чаҳорӯм, ки он абри дарьёнисор,
Нами ӯ карам, барқи ӯ зулфиқор. *Ҷомӣ*

**абри дурафшон** *киноя аз* абри боронӣ, абри бороновар.

Нагунсар шохҳои сабза гӯӣ дур ҳамечунбад,
Зи бас, к-абри дурафшон лӯълӯи ғалтон ҳамеборад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**абри каромат** абри серборон.

Даромад селе аз абри каромат,
Ба дарьё бурд аз он реги саломат. *Ҷомӣ*

**абри кофурбор** *киноя аз* абри барфрез.

Зи боридани абри кофурбор
Суман руста аз дастҳои чанор. *Низомӣ*

**абри матир** абри боранда, абри борон.

Ҷуди ту фатҳи боб дар ин хушксоли оз,
З-он фатҳи боб дасти ту абри матир бод. *Анварӣ*

**абри навбаҳор(ӣ)** абри аввали баҳор, абри сербориш.

Ба ёди рӯи ту хар гаҳ ба бӯстон гузарам,
Зи гирья дидаи ман абри навбаҳор шавад. *Ҷомӣ*

Шабу рӯзаш бувад афғону зорӣ,
Ба гирья ҳамчу абри навбаҳорӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**абри найсон(ӣ)** абри баҳор.

Зи гавҳар диҳад луқмаат абри найсон,
Агар чун садаф пок созӣ даҳонро. *Соиб*

**абри озор(ӣ)** абри тирамоҳ.

Гаштам зи ғамат чу абри озор,
Бин гирьяам, он ки кас маёзор! *Шоҳин*

Абри озорӣ чаманҳоро пур аз ҳуро кунад,
Боғ пургулбун кунад, гулбун пур аз дебо кунад.
*Манучеҳрӣ*

**абри осӣ** *киноя аз* абри сиёҳи сербориш.

Аз он абри осӣ чунон резам об,
Надорад дигар даст бар офтоб. *Низомӣ*

**абри сиёҳ** абри раъду барқ.

Аз абри сиёҳ матарсу аз риши бузург.
*Зарбулмасал*

**абри шағабнок** абри гулдурросӣ.

То рӯй ба ҷунбиш нанихад абри шағабнок,
Софӣ нашавад раҳгузари сел зи хошок. *Манучеҳрӣ*

◇ **абри бало** а) *киноя аз* кулфату бадбахтӣ; б) ҷанг.

Зи абри бало тирборон шуда,
Нами хун чу сели баҳорон шуда. *Ҳотифӣ*

**абри дида** *киноя аз* оби дида, ашк.

Зи абри дида хоки ин биёбон гарчи гил кардам,
Зи шӯрӣ решаи сабзе дар ин саҳро нашуд пайдо.
*Ҳоҷӣ*

**ду абри маҳпӯш** *киноя аз* ду зулф.

Савганд ба он ду абри маҳпӯш,
Қ-аш ҷой гирифта дар баногӯш! *Ҷомӣ*

**ба абр андаровардани сари** *касе* касеро сарбаланд ва сарафроз кардан, обрӯ ва шӯҳрати баланд додан.

Варо кард солор бар лашкараш,
Ба абр андаровард ҷангӣ сараш. *Фирдавсӣ*

**ба абр кулоҳ андаровардан бисьёр ва беҳад фахр** кардан, сарафроз ва ифтихорманд гардидан.

Чу нома биёмад ба наздики шоҳ,
Ба абр андаровард фаррух кулоҳ. *Фирдавсӣ*

**бе абр борон кардан** *киноя аз* овозаи хушку холӣ кардан, ваъдаи хушку холӣ додан.

**АБР** II ابر теғ.

Яке а б р дорам ба ҷанг-андарун,
Ки ҳамранги абр асту боронш хун. *Фирдавсӣ*

**АБРА** I ابره рӯи либос, тарафи берунии ҳар чизи дӯхташуда; *муқобили* **остар** I.

Оразашро ҷома пӯшидаст некӯию фар,
Ҷома, к-онро абра аз мушк асту з-оташ остар.
*Унсурӣ*

Кунанд абра покизатар з-остар,
Ки он дар ҳиҷоб асту ин дар назар. *Саъдӣ*

**АБРА** II *a.* عبره 1. *ниг.* **абрат**; 2. навъе аз хӯрок.

Абра кӣ ҷӯяд ба хароб андарун?
Ташна чӣ нӯшад ба сароб андарун?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АБРАНҶАН||АБРАНҶИН** ابرنجن ҳалқаи тилло ё нуқра, ки занон ҳамчун асбоби зинат дар даст ё по мебананд.

**АБРАС** *a.* ابرص 1. гирифтори марази сафедие, ки дар пӯсти бадани инсон пайдо мешавад; пес.

Шахсе буд мафлуҷ ва нобино ва абрас ва аз дуньё чандон дошт, ки ҳисоби он намедонист. *«Хористон»*

2. доғдор, доғи кунҷидакдор.

**АБРАСНАМУНА** ابرص‌نمونه абрасмонанд, песмонанд.

Занахҳои чу себи лаългуна,
На чун себи дуранг, абраснамуна.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АБРАТ** *a.* عبرة оби чашм, сиришк, ашк.

**АБРАШ** *a.* ابرش 1. сурху сафед; рангоранг, ҳарранга.

Хоса ҳангоми баҳорон, ки ҷаҳон хаш гаштаст,
Осмон аблаќу рӯи замӣ абраш гаштаст. *Манучеҳрӣ*

2. асп; аспи ало, чавкар.

Ҳаво размгаҳ, кӯҳаш ин абраш аст,
Дурахшаш камон, осмон тиркаш аст. *Асадӣ*

Шавкат чӣ гуна аз дари майхона бигзарад,
Мастон иноии абраши моро гирифтаанд. *Шавкат*

**абраши тунд** аспи тездав, аспи тезрафтор.

Чу бар абраши тунд гаштӣ савор,
Биларзидӣ аз ҳайбаташ кӯҳсор. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **зин бар абраш ниҳодани шоҳи Чин** *киноя аз* бармадани офтоб.

...Ки чун шоҳи Чин зин бар абраш ниҳод,
Фалак наъли зангӣ бар оташ ниҳод. *Низомӣ*

**АБРАШИҲУНАР** ابرشی‌هنر *киноя аз* гуногунҳунар, ҳамакора.

Ин занад лоф, к-обирухгуҳарам,
В-он ба даъвӣ, ки абрашиҳунарам. *Низомӣ*

**АБРАШСАВОР** ابرش‌سوار савори аспи ало; аспсавор.

Маст мерондӣ миёни шаҳр дӣ абрашсавор
Бас азизонро, ки сар зери суми абраш бимонд. *Ҷомӣ*

**АБРАШСИПЕҲР** ابرش‌سپهر *киноя аз* шахси пуриқтидор ва тавоно.

**АБРАҚ** *а.* ابرق **1.** хоки бо сангу гилу рег даромехта; **2.** моддаи сафеди пӯкка, ки дар тиб истифода мешуд, тальк; **3.** ҳар чизи рангоранг.

**АБРАҚӢ** ابرقی мансуб ба абрақ; ранг ба ранг, рангоранг.

Фаршҳои абрақӣ афканда шуд дар бӯстон,
Ҷомаҳои шуштарӣ густарда шуд дар кӯҳсор. *Муиззӣ*

**АБРГАҲ** عبرگه гузаргоҳ.

Ҳангоми бозгаштан бе ҷисру бе амад,
Оби Фурот абргаҳи хосу ом кард. *Муиззӣ*

**АБРЕШИМ** ابریشم **1.** нахе, ки аз пилла ҳосил мешавад.

Ҳамчунон бошам туро ман, ки ту бошӣ мар-маро,
Гар ҳаме дебот бояд, ҷуз ки абрешим матан. *Носири Хисрав*

**2.** ҳарир, парниён, матои абрешимӣ.

Зи каттону абрешиму мӯю қаз
Қасаб кард пурмоя дебою хаз. *Фирдавсӣ*

**3.** тори соз, торҳои асбоби мусиқӣ.

Аз овози абрешиму бонги ной
Суманчеҳрагон пеши Хисрав ба пой. *Фирдавсӣ*

Чунон бастам абрешими сози ӯ,
Ки аз Зӯҳра хуштар шуд овози ӯ. *Низомӣ*

**АБРОР** *а.* ابرار *ҷ.* **бир** II||**бирр** одамони некӯкор; солеҳон, тақводорон.

Шайх Қамолиддини Хуҷандӣ ... бузурги рӯзгор ва мақбули аброр буда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Эй одати ту хубтар аз сурати мардум,
Эй хотири ту поктар аз тоати аброр! *Фаррухӣ*

**АБРСАЙР** ابرسیر мисли абр сайркунанда; *маҷ.* тезҳаракат, тездав; баландпарвоз (сифати асп).

Абрсайру бодгарду раъдбонгу барқҷаҳ,
Кӯҳкӯбу селбурру шахнаварду роҳҷӯй. *Манучеҳрӣ*

**АБРӮ**||**АБРУ** ابرو хатти камоншакли мӯйҳо, ки дар таги пешона ва болои чашм аст.

Чу абрӯяш ба ду теғи кашида мемонад,
Чу наргисаш ба ғизоли рамида мемонад. *Сайидо*

**абрӯи баланд** абрӯи кашида ва дароз.

Чашми бад дур зи абрӯи баланди ту, ки хаст
Чун маҳи ид дили халқ ба имои ту хуш. *Соиб*

**абрӯи кашида** абрӯи дароз; **абрӯи мушкин** абрӯи сиёҳ.

Абрӯи мушкинат аз бори тағофул гашта хам,
Монда зулфи саркашат з-андешаи дилҳо дуто. *Бедил*

**абрӯи пайваст(а)** абрӯи ба ҳам васлшуда.

Эй он, ки дил дар абрӯи пайваста бастаӣ,
Ғофил машав, ки дар таҳи тоқи шикастаӣ. *Соиб*

Ҷаҳоне мубталои тарзи рафтору қаду басташ,
Ба хуни бедилон дорад нишон абрӯи пайвасташ. *Васлӣ*

**абрӯи пурчин** абрӯи пургиреҳ аз нозу ишва ё аз туршрӯӣ ва ғ.

Гиреҳ зи абрӯи пурчин намекушояд ёр,
Ниёзи аҳли дилу нози нозанинон бин! *Ҳофиз*

Диҳиш, к-он зи абрӯи пурчин диҳанд,
Бувад заҳр, агар шаҳди ширин диҳанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**абрӯи танг** абрӯи пайваста.

Чунон орамаш чин дар абрӯи танг,
Ки дар Чин бигирьяд бар ӯ хорасанг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**абрӯи хамида** абрӯи камоншакл.

Ба тоқи он ду абрӯи хамида,
Мисолеро ду туғро баркашида. *Низомӣ*

**абрӯи ғаммоз** абрӯи ғамзакунанда, абрӯи пуришва.

Чаро бошад хато аз бӯсаи лаълат таманноям,
Қ-аз ин бори ишорат абрӯи ғаммоз бишкастаст. *Хоҷӣ*

◇ **абрӯи зар** *киноя аз* моҳи нав, ҳилол; **абрӯи Золи Зар** *киноя аз* моҳи нав (ишора ба падари Рустам, ки зардмӯй будааст).

Моҳи нав абрӯи Золи Зарру шаб ранги хизоб,
Хуш хизобе аз паи абрӯи зар ангехтаст. *Хоқонӣ*

Идам ҳумоюнфар нигар, Симурғи зарринпар нигар,
Абрӯи Золи Зар нигар, болои кӯҳсор омада. *Хоқонӣ*

**абрӯи фалак** *киноя аз* моҳи нав.

Дошт абрӯи фалак болои чашми офтоб
Чашму абрӯи фалакро зеру боло дидаанд. *Салмони Соваҷӣ*

**абрӯ ба ҳам даркашидан** туршрӯӣ намудан.

Ҳаромаш бувад нони он кас чашид,
Ки чун суфра абрӯ ба ҳам даркашид. *Саъдӣ*

**абрӯ задан** *ниг.* **абрӯ ҷунбондан.**

Табъи ту ба бахшидани сад ганҷи гухар
Абрӯ занаду гиреҳ ба абрӯ назанад. *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**абрӯ каҷ кардан** қаҳр кардан, ғазаб намудан.

Пас аз моҳет мебинам, маҳи ман, каҷ макун абрӯ,
Гиреҳ мафкан ба пешонӣ, ки маҳ дар ғурра кам гирад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**абрӯ кушодан** хушҳол шудан, хандон шудан, ҳусни қабул зоҳир кардан.

Шаҳи кордон маҷлиси нав ниҳод,
Саронро талаб карду абрӯ кушод. *Низомӣ*

**абрӯ тофтан** рӯй гардондан.

Абрӯ зи ман матоб, ки дил дардманди туст,
Тире, ки хӯрдаам, зи камони баланди туст. *Шоҳӣ*

**абрӯ турш кардан** хашмнок шудан, бадқаҳр гардидан.

Шудӣ хандону берун омадӣ абрӯ туруш карда,
Аҷоиб чошниҳо мечашонӣ талхкомонро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**абрӯ чину гиреҳ кардан** ба хашм омадан.

Қарк ин сухан зи фил шуниду қадам ниҳод,
Сар то ба пой чину гиреҳ карда абрӯвон. *Сайидо*

**абрӯ ҷунбондан** розигӣ додан, ишора кардан ба розигӣ.

На тамкин аст, гар ҷонон ба мо абрӯ наҷунбонад,
Ки натвонад кашидан нози он зӯри камонашро.
*Ваҳид*

**ба (ё бар) абрӯ гиреҳ задан** туршрӯй шудан; хашмгин шудан; озурдахотир гаштан, хафа шудан.

Мазан, то тавонӣ, бар абрӯ гиреҳ,
Ки душман агарчи забун, дӯст беҳ. *Саъдӣ*

**бар абрӯ чин задан** рӯй турш кардан; хашмгин шудан.

Моҳи ман бо ғайр бошад з-он ду лаб шаккарфишон,
Гар маро дид, аз ғазаб чин бар ду абрӯ мезанад.
*Ҳайрат*

**дар абрӯ гиреҳ афгандан** *ниг.* **ба (ё бар) абрӯ гиреҳ задан.**

Бартофт зи ман рӯ, гиреҳ афганд дар абрӯ,
Инак сару шамшер, агар бар сари кин аст. *Ҷомӣ*

**АБРӮҚАМОН** ابروکمان ҳамидаабрӯ, ҳилолабрӯ, касе ки абрӯи камоншакл дошта бошад; *маҷ.* хушрӯй; маҳбуба.

Адӯ бо ҷони Ҳофиз он накардӣ,
Ки тири чашми он абрӯкамон кард. *Ҳофиз*

**АБРӮКУШОДА** ابروکشاده одами хушҳол, хушхулқ, хушфеъл.

Чун во намекунӣ гиреҳе, худ гиреҳ машав,
Абрӯкушода бош, чу дастат кушода нест. *Соиб*

**АБРӮФАРОХ** ابروفراخ *ниг.* **абрӯкушода.**

**АБРӮФАРОХӢ** ابروفراخی **1.** кушодарӯӣ, хушдилӣ, хурсандӣ; хушхулқӣ.

Дили шаҳ дар он маҷлиси тангбор,
Ба абрӯфарохӣ даромад ба кор. *Низомӣ*

**2.** *киноя аз* саховатмандӣ, ҳимматбаландӣ, бахшандагӣ.

**АБРӮҲИЛОЛ** ابروهلال *ниг.* **абрӯкамон.**

Мекунам аз дил бурун абрӯҳилоли хешро,
Сар ба саҳро медиҳам ваҳшӣ ғизоли хешро. (2)
*Лисонӣ*

**АБСОР** *а.* ابصار *ҷ.* **басар.**

Ба офтоб намонад магар ба як маънӣ,
Ки дар тааммули ӯ хира мешаванд абсор. (2) *Саъдӣ*

Фасли собеъ ҳама аз шираву шарбат гӯям,
Нуқлҳое, ки мунаввар шавад аз вай абсор. (1)
*Абӯисҳоқи Атъима*

**АБТАР** *а.* ابتر **1.** думбурида, кӯтоҳдум, калтадум.

Ақл бошад мардро болу паре,
Чун надорад ақл, бошад абтаре. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* ноқис; бефоида, бекора, беҳуда.

Қимати ҳамьёну киса аз зар аст,
Бе заре ҳамьёну киса абтар аст. *Румӣ*

Гар намояд рухат аз дафтари хубӣ вараке,
Вараки дафтари гулро ҳама абтар хонанд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**3.** пароканда, парешон.

Онҳо худ аз афвоҷи муғул мунҳазим гашта, ба ҳоли абтар баргаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

Аз ҷунуни ишқи ӯ девона гаштам, Мушфиқӣ,
Чун батар шуд ҳоли ман, тарки мани абтар гирифт. *Мушфиқӣ*

**4.** вайрон; титу пора, лахт-лахт, пора-пора.

Абтар кунам ин дафтари маҷмӯаи дониш,
Бар об занам нақши сияҳкори қаламро. *Махфӣ*

◇ **толеи абтар** бахти бад, бадбахтӣ.

Дар толеи абтарам бубинед,
Дар гардиши ахтарам бубинед. *Файзӣ*

**АБТОЛ** *а.* ابطال *ҷ.* **батал.**

Бист ҳазор кас аз абтоли риҷоли он мамлакат ихтиёр карда, ба ҷониби Форс равон шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**абтоли раҳҳол** далерони кӯчманчӣ.

Фавҷе аз абтоли раҳҳолро, ки аз осеби замон масун монда буданд, фармон дод, то мутаваҷҷеҳи ӯрдуи оли Салҷуқ гарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АБУ** *а.* ابو **1.** падар; *мас.* Абумуслим — падари Муслим; **2.** ҳамчун ҷузъи якӯми калимаҳои мураккаби лақабмонанди кинояомез маънои соҳиброро ифода мекунад; *мас.* абулиҳья — соҳиби риш, ришдор; абулҳаёт — соҳиби ҳаёт, ҳаётбахш; *маҷ.* об.

**АБУЛБАШАР** *а.* ابو البشر *д.* падари инсоният; *киноя аз* ҳазрати Одам, ки гӯё насли одамизод аз ӯ сар шудааст.

**АБХИРА** *а.* ابخره *ҷ.* **бухор.**

Он абхира аз ҳам мутамайиз гашт ва кӯҳ шақ шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АБЪАД** *а.* ابعد дуртар, баидтар.

**АБЪОД** *а.* ابعاد *ҷ.* **бӯъд; абъоди сегона (ё салоса)** *мат.* дар ҳандаса тӯл, арз ва умқ.

Ин абъоди сегонаро андар вай нашоистӣ таваҳҳум кардан. *Ибни Сино*

**АБЬЁТ** *а.* ابیات *ҷ.* **байт** II.

Чун ин абьёт бишунид, наърае бизад. *Авфӣ*

Ҳар як аз аҳли фазл абьёте, ки муносиби вақт буд, хондан гирифтанд. *Восифӣ*

◇ **абьёти обдор** байтҳои пурмазмун ва салис, байтҳои олӣ.

Мавлоно Мушфиқӣ шиновари абҳори ашъор ва ғаввоси абҳори абьёти обдор аст.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**абьёти парешон** байтҳои мутафарриқа ва гуногун (аз ҷиҳати мавзӯъ, мазмун ва санъат); **абьёти ширин** байтҳои дилчасни таъсирбахш, байтҳои гуворои дилнишин.

Ҳамехондам абьёти ширини он
В-аз он хонданам тоза мешуд равон. *Садри Зиё*

**абьёти ғарро** байтҳои хубу баланд ва барҷаста; **абьёти ҷорӣ (ё ҷория)** байтҳои равон ва салис.

Ман шеър беш гӯям, к-он шоҳро хуш ояд,
Алфозҳои некӯ, абьётҳои ҷорӣ. *Манучеҳрӣ*

**АБЬЯЗ** *а.* ابیض сафед.

... Ва маро донаи дирҳами нуқраи абьяз аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Бад-он гаҳе, ки бароварда шуд замин аз гард,
На водӣ аз кӯҳ пайдо, на абьяз аз асвад. *Хисравӣ*

**АБҚАР** *а.* عبقر **1.** номи мавзеи афсонавӣ; **2.** шаҳре дар Байнаннаҳрайн, ки ба матоъҳои нафис шӯҳрат ёфтааст.

**АБҚАРӢ** عبقری **1.** мансуб ба Абқар; **2.** либоси нафис, ҷомаи ҳарир.

Қабкони дарӣ ғолия дар чашм кашиданд,
Сарвони саҳӣ абқарии сабз хариданд. *Манучеҳрӣ*

**3.** гилеми абрешимӣ, палоси абрешимӣ.

Ба сахтӣ бигашт ин намад бистарам,
Равам, з-ин сипас абқарӣ густарам. *Саъдӣ*

**АБӮ** *а.* ابو *аслаш* **абу.**

**АБҲАР** I *а.* ابهر равшантар.

Ҳаст аз илму ақли ҷумлаи халқ
Илму ақли ту ашҳару абҳар. *Сӯзанӣ*

**АБҲАР** II ابهر **1.** номи маҳалле дар наздикии Исфаҳон; **2.** номи маҳалле дар байни Занҷон ва Қазвин.

**АБҲАР** III *а.* عبهر **1.** ёсуман; наргис.

Дидаи чун абҳараш баста ҳама хун дар танам,
То ҳама тан зард шуд чун дидаи абҳар маро. *Муиззӣ*

Гумон бурдӣ, ки бод андар пароканд
Ба рӯи сабзи дарьё барги абҳар. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* чашм.

Эй ғунчаи даҳонат аз чашми сӯзане кам,
Сӯзаншикоф ғамзат, савсаннамой абҳар. *Хоқонӣ*

Ҳамшираи шаҳд шаккари ӯ,
Ҳамхобаи ноз абҳари ӯ. *Ҷомӣ*

**абҳари ҷонон** чашми маъшуқ, чашми маъшуқа.

**АБҲАРИСТОН** \| **АБҲАРСИТОН** عبهرستان *киноя аз* гулистон.

**АБҲАРӢ** عبهری мансуб ба абҳар III; **чашми абҳарӣ** чашми наргисмонанд, чашми зебо.

Пас зане гуфташ, ки чашми абҳарӣ
Чун зи дастат рафт, ҳасрат мехӯрӣ. *Румӣ*

Панде бидеҳу ба сулҳ овар
Он чашми хумори абҳариро. *Шамси Табрезӣ*

**АБҲОС** *а.* ابحاث *ҷ.* **баҳс.**

**АБҶАД** *а.* ابجد **1.** номи ҳашт калимаи сохтаи арабӣ, ки дар онҳо ҳамаи 28 ҳарфи алифбои арабӣ ба тартиби ададӣ дохил шудааст. Ин калимаҳои арабӣ ва ифодаи ададии онҳо ба таври зайл аст:

| абҷад | ҳав(в)аз | ҳут(т)ӣ |
|---|---|---|
| ابجد | هوز | حطی |
| 1— ا | 5— ه | 8— ح |
| 2— ب | 6— و | 9— ط |
| 3— ج | 7— ز | 10— ی |
| 4— د | | |

| каламан | саъфас | қарашат |
|---|---|---|
| کلمن | سعفص | قرشت |
| 20— ک | 60— س | 100— ق |
| 30— ل | 70— ع | 200— ر |
| 40— م | 80— ف | 300— ش |
| 50— ن | 90— ص | 400— ت |

| сахиз | заз иғ |
|---|---|
| ثخذ | ضظغ |
| 500— ث | 800— ض |
| 600— خ | 900— ظ |
| 700— ذ | 1000— غ |

Ин тарз барои ҳар ҳарф муайян шудани ададеро ҳисоби абҷад ё ҳисоби ҷумал меноманд. Ҳисоби абҷад барои сохтани моддаи таърих истифода мешавад; **2.** *маҷ.* алифбо.

Аҳли дониш, ки расонданд ба поён ҳама илм,
Лавҳи ишқи ту чу абҷад ҳама аз сар хонанд. *Камоли Хуҷандӣ*

Паҳлуи худаш ба лутф биншонд,
Ихлос дамиду абҷадаш хонд. *Шоҳин*

**абҷад равон сохтан** омӯхтани алифбо, аз бар кардани алифбо; ◇ **абҷади ишқ** *киноя аз* дафтари ишқ; асос ва усули ишқ.

Бас аст з-абҷади ишқ, эй писар, туро ин ҳарф,
Ки зикри аб макун, аз гуфтугӯи ҷад бигрез. *Ҷомӣ*

Абҷади ишқи маро гар бисарояд адиб,
Рӯй ба саҳро ниҳад тифли дабистони ӯ. *Махфӣ*

**абҷади таҷрид** навиштан тарки хоҳиш ва орзу кардан.

**АБҶАДХОН** ابجدخوان бачаи навомӯзи мактабӣ.

Ба ҳарфи тифли абҷадхон фалотунсиратон лоланд
Ба фаҳми нуқтае аз сархати девони тақдираш. *Ҳоҷӣ*

**АВ** I *а.* او ё, бал, балки (дар иборaҳои арабӣ).

**АВ** II *т.* او *ниг.* **ов** I.

Эй шаҳаншоҳи ҷаҳонгир, ки ҳангоми шикор
Оҳувонро ба як ангез кунад рахши ту ав. *Шоҳин*

**АВБОРИДАН** اوباریدن нахоида хӯрдан, нахоида фурӯ бурдан.

Ба дашт ар ба шамшер бигзорадам,
Аз он беҳ, ки моҳӣ биявборадам. *Рӯдакӣ*

Нафси даранда панди хирадманд нашнавад,
Бигзор, то дурушт биявборад устухон. *Саъдӣ*

**АВБОШ** اوباش бадкирдор, шаттоҳ, фурӯмоя; шӯрапушт, безорӣ.

Ёри ман авбошу қаллош асту ринд,
Бар ман ӯ худ порсоӣ мекунад. *Саъдӣ*

Ҳасани Сулаймон гуфт: Ин муште авбошанд, ки пеш омадаанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АВБОШӢ** اوباشی бадкирдорӣ, шаттоҳӣ, фурӯмоягӣ; шӯрапуштӣ, безорӣ будан.

Бар санг задам дӯш сабӯи кошӣ,
Сармаст будам, ки кардам ин авбошӣ.
Бо ман ба забони ҳол мегуфт сабӯ:
Ман чун ту будам, ту низ чун ман бошӣ. *Хайём*

**АВВАЛ** *а.* اول **1.** якӯм, нахустин; нахуст, пеш, пеш аз ҳама.

Рӯзи аввал, ки ба номи ҳама кас қуръа заданд,
Қуръаи ишқ ба номи мани мискин афтод.
*Ибни Ямин*

Эй ки хоҳӣ дод бахши ғам ба мискинони хеш,
Чун манат мискинтарам, аввал маро фармо насиб.
*Камоли Хуҷандӣ*

Аввал касе, ки бигрехт ва аммомаро аз сар ва сафҳа аз даст бияндохт, Яҳъёхоҷаи охунд буда.
*Аҳмади Дониш*

**2.** оғоз, саршавӣ, ибтидо; *муқобили* **охир** 1.

Дӯш Ҷомӣ ҳадиси зулфу рухат
З-аввали шом то саҳаргаҳ гуфт. *Ҷомӣ*

Дил хост, ки чун шавад мукаммал,
Беҳтар бувад охираш зи аввал. *Ҳилолӣ*

**АВВАЛАН** *а.* اولاً пеш аз ҳама, якӯм.

Сабаби эҳмоли сипоҳ дар маъракаи корзор аз он буд, ки, аввалан, мавоҷиби куллӣ намерасидашон ва, сониян, одамҳои дун бар сари онҳо фармонфармо буданд. *Аҳмади Дониш*

**АВВАЛИН** اولین нахустин, якӯмин, пешин.

Дилдорон беш аз ин надоранд
Бовар ва қарин чу ман қаринро,
Ҳам ёд кунанд гаҳ-гаҳ охир,
Хидматгорони аввалинро. *Анварӣ*

Аввалин нукта гарчи чуст бувад,
Охирин беҳтар аз нахуст бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АВВАЛУЛБАШАР** *а.* اول‌البشر *ниг.* **абулбашар.**

**АВВАЛӢ** اولی мансуб ба аввал; якӯмин, аввалин.

**АВВО** *а.* عوا **1.** саги бисьёр фарьёдкунанда, саги уллоскашанда.

Шери ҳушьёр аз саги девона ваҳшат барнаёфт,
Нури ҷабҳа шӯри авво барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

**2.** *нуҷ.* яке аз бурҷҳои осмон, ки манзили сездаҳӯми Моҳ аст.

**АВГАНДАН** اوگندن *ниг.* **афгандан.**

**АВД** *а.* عود бозгашт, баргашт, мурочиат.

Амир Масъуд... Аҳмад Ҳусайнро бад-он баҳона, ки вақти авд аз Макка... хилъати халифаи Миср пӯшида буд, ба ҳалқ овехт. *«Таърихи Фаришта»*

**авд кардан** дубора баргаштан, дубора бозгаштан.

Восиқ бо худ гуфт, ки сад ҷон фидои шикам ва сухани табибро рад дошта, заҳмат авд кард ва ба он даргузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВДИЯ** *а.* اودیه *ҷ.* **водӣ.**

Басо кӯшкҳои мунаққаш ва боғҳои дилкаш, ки бино карданд ва биёростанд, ки имрӯз бо замин ҳамвор гаштааст ва бо мафозат ва авдия баробар шуда. (3) *Низомии Арӯзӣ*

Бақияту ссайф чун ҷароди мунташир ба авдия ва ҷибол гурехтанд. (3) *«Равзат-ус-сафо»*

**АВДОҶ** *а.* اوداج *ҷ.* **вадаҷ.**

В-он ки ӯ толиби изои ман аст,
Хуни авдоҷи ӯ ғизои ман аст. *Саноӣ*

**АВЕСТО** اوستا номи китоби муқаддаси дини зардуштӣ.

**АВЖАНДИДАН** اوژندیدن афғандан, андохтан.

**АВЗАҲ** *а.* اوضح равшантар, возеҳтар, ошкортар.

Субҳи рӯяш зи «Ваззуҳо» авзаҳ,
Муншареҳ садраш аз «Аламнашраҳ». *Ҷомӣ*

**АВЗОН** *а.* اوزان *ҷ.* **вазн.**

Аммо мисрае намехонд, ки калимоташ пӯла нашуда бошад ва аркони авзонаш шӯла. (5) *Савдо*

**авзони мухталиф(а)** вазнҳои гуногун, андозаҳои ҳархелаи баркаш.

Чунон созем, ки дар бозорҳо ва вилояту деҳҳо авзони мухталиф намонад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Зари султон Муҳаммадшоҳи Баҳманӣ аз қисми тилло ва нуқраи чаҳоргуна буд ба авзони мухталифа. *«Таърихи Фаришта»*

**АВЗОЪ** *а.* اوضاع *ҷ.* **вазъ; авзои гардун** (*ё* **даҳр, олам, ҷаҳон**) ҳолати замон, вазъияти ҷаҳон; расму одати ҷаҳон.

Зи чашми ман бипурс авзои гардун,
Ки шаб то рӯз ахтар мешуморам. *Ҳофиз*

...Ки эй чашмат аз нури ибрат тиҳӣ,
Надорӣ зи авзои даҳр огаҳӣ. *Бедил*

Надорад шиква аз авзои олам мардуми ҳақбин,
Ба Юсуф метавон бахшид ҷурми корвонеро. *Соиб*

Бӯи беҳбуд зи авзои ҷаҳон мешунавам,
Шодӣ овард гулу боди сабо шод омад. *Ҳофиз*

**АВИС** *а.* عویص душвор, мушкил, сухани душворфаҳм.

...Он ки ҳаллоли增 ависоти умури рӯзгор,
Ҳар киро мушкил фитад, тадбири ӯ мушкилкушо.
*Васлӣ*

**АВЛ** I *а.* عول майл, тамоюл.

Нур бояд пок аз тақлиду авл,
То шиносад мардро бе феълу қавл. *Румӣ*

**АВЛ** II *а.* عول нигаҳдории аёл, таъмин кардани оила.

**АВЛАВИ(Й)ЯТ** *а.* اولویت муқаддам будан, бартарӣ, афзалият, фавқият.

Тақдими волидайн аз ҷиҳати авлавият ва ақрабият аст. *Аҳмади Дониш*

**АВЛИЁ** *а.* اولیا *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **валӣ.**

Авлиё ва писарон хуни Абдулло бихоҳанд. (1)
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хилофи тариқат бувад, к-авлиё,
Таманно кунанд аз худо ҷуз худо. (3) *Саъдӣ*

**2.** бузургон, мансабдорон.

Зи авлиёш пароканда низ ҳашт ҳазор
Ба ман расид бад-он вақт, ҳоли хуб он буд. *Рӯдакӣ*

Авлиё ва ҳашам биёмаданд ба расми хидмат ва биншастанд ва биистоданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**авлиёи давлат** бузургон, вазирон ва аъёну ашрофи давлат, зимомдорон.

**АВЛИТАР** اولیتر *ниг.* **авлотар.**

**АВЛО‖АВЛӢ** *а.* اولا‖اولی беҳ(тар), хуб(тар), некӯ(тар) бартар, боло(тар); лоиқ(тар).

Нақли улуфот аз тарафи Арман то ҳудуди Кирмон мебояд кард, мурочиат авло менамояд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ин хирқа, ки ман дорам, дар раҳни шароб авло
В-ин дафтари бемаънӣ ғарқи маи ноб авло.
*Ҳофиз*

**пояи авло** дараҷаю мартаба ва маснаду мақоми баланд.

Ҷое расидаӣ, ки агар ман ҳазор сол
Пӯям туро, ба пояи авло намерасам.
*Заҳири Форьёбӣ*

**тариқи авло** роҳи дуруст, роҳи рост, роҳи нек.

Тариқи хидмат агар биспаранд, боке нест,
Замона нек шиносад тариқи авлоро. *Анварӣ*

**АВЛОД** *а.* اولاد *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **валад.**

Ва пиронро, ки аз кор уфтодаанд, маъзул дорад ва авлоди онҳоро ба ҷои онҳо бардорад.
*Аҳмади Дониш*

**авлоду аъқоб** фарзандону бозмондагон.

Салтанати он диёр то бад-ин рӯзгор дар тасарруфи авлоду аъқоби ӯст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** номи паҳлавоне, ки Рустам дар Мозандарон асир гирифтааст (дар «Шоҳнома»).

Бад-он марз Авлод буд паҳлавон,
Яке номдоре, далере ҷавон. *Фирдавсӣ*

**АВЛОДУЗЗИНО** *а.* اولادالزنا *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **валадуззино; 2.** *маҷ.* кирмҳое, ки вақти боридани борон ба вуҷуд меоянд.

Ақсоми кирм, ки дар мавсими борон ба набототи навхез пайдо шавад, онҳоро авлодуззино гӯянд. *«Хизонаи омира»*

**АВЛОТАР** اولیتر *ниг.* **авло.**

Ту ин моя охир напиндоштӣ,
Ки аз ҷанг авлотар аст оштӣ. *Хоҷу*

Чу ҷон азми сафар дорад, ба пешаш мирам авлотар,
Ки бе он ҳосили умрам чӣ суд аз умри беҳосил.
*Исмат*

**авлотар дидан** беҳтар донистан, афзалтар пиндоштан.

Мукориён он борҳоро ба сӯи хонаи худ бурдан авлотар диданд ва ба маслиҳат наздиктар.
*«Қалила ва Димна»*

**АВЛӢ** *а.* اولی *ниг.* **авло.**

**АВН** *а.* عون ёрӣ, мададгорӣ, ионат.

Бар камоли аёри зар ба авни оташ вуқуф тавон ёфт. *«Қалила ва Димна»*

**авн хостан** ёрӣ талабидан.

Ҳоли худ бозронд ва дар кори худ авне хост.
*Авфӣ*

**АВОИБ** *а.* عوائب *ҷ.* **оиба.**

Чашм аз авоиби зердастон бипӯшанд ва дар ифшои ҷароими кеҳтарон накӯшанд. *Саъдӣ*

**АВОИД** *а.* عوائد *ҷ.* **оида** II.

Аҳли дуньё ҳар гоҳ, ки маҳраме ҷӯянд, нафсҳои азизи хеш ва ҷонҳои хатир фидои он суҳбат кунанд, то фавоид ва авоиди он эшонро шомил гардад.
*«Қалила ва Димна»*

**АВОИЛ** *а.* اوائل *ҷ.* **аввал** 2.

Мавлоно Сайфиддин дар авоили рӯзгори эли Арслони Хоразмшоҳ аз Бухоро қасди Хоразм кард.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Дар авоили моҳи ҷадӣ мураххас шудем.
*Аҳмади Дониш*

**АВОИҚ** *а.* عوائق||عوایق *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **оиқ.**

Ва ба ҳасби талаб ва муморасати мушкилот ва муҷонабати аздод ва авоиқи он қувват дар тазоюд буд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Чунон ба донишу идрок беназир аст он,
Ки пеши хотираш осон авоиқи душвор. *Васлӣ*

**2.** *маҷ.* ҳаводис, ҳодисаҳо.

Осеби авоиқ аз чапу рост,
Ошӯби халоиқ аз ҷавониб. *Анварӣ*

**авоиқи айём** ҳаводиси рӯзгор, ҳодисаҳои дуньё.

Ба сабаби навозили миҳан ва аворизи фитан ва авоиқи айём ва алоиқи рӯзгор тири мақсуди эшон ба ҳадаф нарасид. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВОЛИМ** *а.* عوالم *ҷ.* **олам.**

Дар ин тахтаи хок ба нисбати он аволим чун хасе бар рӯи муҳит аст. (1) *Аҳмади Дониш*

**АВОЛӢ** *а.* عوالی *ҷ.* **олия.**

Сипеҳри маҷду маолӣ саводи нуқтаи олам,
Ҷаҳони ҷуду аволӣ чароғи дудаи одам. (2) *Фалакӣ*

**АВОМ** *а.* عوام омма.

Холид ... ду савор берун кард ва ду нома навишт, яке ба малик ва яке ба авоми мамлакат.
*«Таърихи Табарӣ»*

Вақт тангу хотиру фаҳми авом
Тангтар сад раҳ зи вақт аст, эй ғулом! *Румӣ*

**АВОМИР** *а.* اوامر *ҷ.* **амр** I 1.

Навоҳии ту бибандад ҳаме гузори қадар,
Авомири ту битобад ҳаме инони қазо. *Анварӣ*

Агар дар авомир ва ҳукм ҳаз бошад, манофеи абнои ҷинс аст. *Аҳмади Дониш*

**АВОМУННОС** *а.* عوام‌الناس гурӯҳи одамон, тӯдаи мардумон; мардуми омма, халқи омма.

Музтарибро дар ин боб ашъори аҷиба ва алфози авомуннос воқеъ шуда. *Садри Зиё*

**АВОН** I *а.* اوان ҳангом, замон, вақт.

Ё ҳалқа ба гӯши шаҳи иқлими Ироқ аст,
Ё наъли суми маркаби султони авон аст.
*Бадри Чочӣ*

**дар авони ҳол** дар ин ҳангом, дар ин марҳила, дар ин лаҳза, дар айни вақт, дар ин фурсат.

Дар авони ҳол Заҳир аз Форьёб ба Нишопур омад.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АВОН** II *а.* عوان **1.** сарҳанги девони подшоҳӣ, посбони давлатӣ.

Муш, к-аз дашт дар дукон афтад,
Беҳ, ки хешиш бо авон афтад. *Саноӣ*

Пас авонон хонаро ҷустанд зуд,
Ҳеҷ тифле андар он хона набуд. *Румӣ*

**2.** кадбону; зани миёнасол; **3.** зани шавҳардор; ◇ **авонони фалак** ҳафт сайёра: Офтоб, Моҳ, Миррих, Муштарӣ, Зӯҳра, Аторуд, Зуҳал.

**АВОНӢ** *а.* اوانی *ҷ.* **ония,** *яъне ҷамъулҷамъи* **ино.**

Низомиддини Яҳьё аз вилояти Байҳақ бирасид,... боргоҳу саропарда ва фаршу авонӣ ва астурону шутурон овард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Меҳмонсарои ороста ва мусаффо дорад ва зуруфу авонии муталлову муҷалло. *Аҳмади Дониш*

**АВОР** *а.* عوار *ниг.* **ивор.**

**АВОРА** اواره дафтари ҳисоб.

Ҳаме фузунӣ ҷуяд авора бар афлок,
Ки ту ба толеи маймун бад-ӯ ниҳодӣ рӯй. *Шаҳид*

**АВОРИЗ** *а.* عوارض *ҷ.* **ориза.**

Сад ҳазорон мурғ парҳошон шикаст,
В-он камингоҳи аворизро набаст. (2) *Румӣ*

Хоҷаи бузург Аҳмад Ҳасани Маймандиро бар эшон раҳмат омад ва хироҷи он сол эшонро бибахшид ва аз аворизашон масун дошт. (2) *Низомии Арӯзӣ*

**АВОРИФ** *а.* عوارف *ҷ.* **орифа.**

Дар тарбияти хидматгорон ва истинои мардумон чандин латоифи авотиф ва бадоеи авориф ба ҷой тавонад овард. *«Калила ва Димна»*

Султон ҳар якро бо авотифи хисравона ва аворифи подшоҳона бинавохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВОСИТ** *а.* اواسط *ҷ.* **авсат.**

Дар авосити давлати амир Насруллоҳ ҷамоаи русия омада дар лаби дарьёи Сир қӯрғончае карданд. *Аҳмади Дониш*

**АВОСИФ** *а.* عواصف *ҷ.* **осиф.**

Ӯ монанди ҷабали росих бар заҳмати авосиф ва садамоти азлол таҳаммул менамуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **авосифи қаҳр** шиддати қаҳр, тӯфони ғазаб.

Муқаддимоти заҳмат ва сахат тартиб намуд, то аз роҳгузари авосифи қаҳр ва савоиқи ғазаб бархезонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВОТИФ** *а.* عواطف *ҷ.* **отифа||отифат.**

Шағол ҷавоб дод, ки ман ба умрҳои дароз шукри каромат ва авотифи малик натавонам гузорд.
*«Калила ва Димна»*

Авотиф ва аворифи подшоҳона ба зуҳур напайваст. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВОХИР** *а.* اواخر *ҷ.* **охир** 1.

Дар авохир хулафо аз эшон оҷиз монданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар авохири умри ӯ [Норбӯтахон] бародараш Ҳоҷибек мухолифат оғоз намуд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**АВОҚИБ** *а.* عواقب *ҷ.* **оқибат.**

Бурҳоншоҳ назар бар авоқиби умур наандохта, дар мақоми ислоҳ нашуд. *«Таърихи Фаришта»*

**АВРА** اوره *ниг.* **абра** I.

Авраи нори хому хомонро
Ҷуз насиҷ остар надӯхтаанд. *Хоқонӣ*

◇ **авраи афлок** *киноя аз* фалакулафлок, арш.

**АВРАНГ** اورنگ **1.** тахт, сарир.

Бад-ӯ гуфт бе ту нахоҳам ҷаҳон,
На авранг'ӯ на тоҷу тавқи шаҳон. *Фирдавсӣ*

Аз сабӯи бода хуштар нест бар сар афсаре,
Хишт ҳам дар гӯшаи майхона авранги ман аст.
*Фонӣ*

**2.** зебоӣ.

Бад-ӯ гуфт: Эй, ҳама хубиву фарҳанг
Ҷаҳонро аз ту пероясту авранг.
*Фахриддини Гурғонӣ*

**3.** номи шасхе, ки ошиқи Гулчеҳра ном духтаре будааст.

Авранг ку, Гулчеҳр ку, ранги вафову меҳр ку?
Ҳоло ман андар ошиқӣ доди тамомӣ мезанам. *Ҳофиз*

◇ **бар авранг омадани шоҳаншоҳи субҳ** *киноя аз* баромадани офтоб.

Чу шоҳаншоҳи субҳ омад бар авранг,
Силоҳи Рум зад бар лашкари занг. *Низомӣ*

**АВРАНД** اورند **1.** шукӯҳ.

Сиёвуш маро ҳамчу фарзанд буд,
Ки бо фарру бозуву авранд буд. *Фирдавсӣ*

**2.** макру ҳила.

**АВРАНДИДАН** اورنديدن макру ҳила намудан.

Зи рӯзи вопасин он, к-аш хабар нест,
Ҷуз аврандиданаш кори дигар нест.
*Абӯшакури Балхӣ*

**АВРАТ** *а.* عورت **1.** андоми ниҳонӣ, андоми шарм, шармгоҳ.

Аз барги дарахти анҷир аврати худро пӯшиданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** зан; завҷа.

Собирро бо ду писар ва аврате аз деҳа берун карданд. *Авфӣ*

Дар миёни ҳамла гар мардонаанд,
Дар ғазо чун авратони хонаанд. *Румӣ*

**АВРОД** *а.* اوراد *ҷ.* **вирд.**

Муфрадоти маснавиро ёд кун,
Рӯзу шаб машғул шав, аврод кун! (1) *Шоҳидӣ*

Чун сари Солеҳро назди Мӯхтадӣ оварданд, гуфт: Бибаред, дафн намоед! — Ва ба аврод хондан машғул шуд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АВРОТ** *а.* عورات *ҷ.* **аврат** 2.

Он шаҳрро аз ғояти зебоии аврот Ҳуснобод хонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВРОҚ** *а.* اوراق *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **варақ** 1, 2, 3.

Дар Кирмон дарахтест, ки авроқи он мушобеҳи авроқи (дарахти) сабр аст. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Дил зи ҳиҷрони ту ошуфтаст чун авроқи гул,
Марҳабо, эй ғунчаи ҷамъияти дилҳо, биё. (2) *Туғрал*

Гаҳе ба суҳбати ту ҳарф ҷӯям аз тақвим,
Гаҳе ба дидани ту хат шуморам аз авроқ. (3) *Муиззӣ*

Бӯи мушк ояд зи авроқи Ҳилолӣ солҳо,
Гар даме пеши ғизоли мушкбӯи ман ниҳад. (3)
*Ҳилолӣ*

**авроқи девон** саҳифаҳои девон, варақҳои девон; *киноя аз* асар.

Ба арзи ҳол ҳоҷат, Мушфиқӣ, нест.
Агар авроқи девони ман он ҷост. *Мушфиқӣ*

**авроқи машқ** варақҳои таълим, саҳифаҳои омӯзиш.

Бувад авроқи машқаш дафтари гул,
Ба дасташ килки мӯ — мижгони булбул. *Сайидо*

**авроқи хазон** баргҳои зарди мавсими тирамоҳ.

Дар баҳорон ба хаёли рухи ҷононаи хеш
Бо рухи зард чу авроқи хазон биншинам. *Имло*

**авроқи чаман** баргҳои набототи гулистон.

Нест з-авроқи чаман мурғонро
Ба ҷуз авсофи ҷамолаш вараҷе. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* китоб, асар.

Ба муҳаррири ин авроқ фармуд, ки ин китоби нафисро... ба забони форсӣ таҷдиди зикре мебояд кард. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Гӯиё акнун ҳамехоҳӣ, ки аҳли илмро
Бояд авроқ аз барои ҷоми май бифрӯхтан. *Исмат*

◇ **авроқи дил** *кинoя аз* ҷузъҳои дил, пораҳои дил, дили пора-пора, дили реш, дили азобдида.

Чӣ хуш бошад, дар оғӯш оварам сарви равонашро,
Кунам шерозаи авроқи дил мӯи миёнашро. *Соиб*

Ба гӯшат зулф мегӯяд саросар ҳоли эшонро,
Фароҳам кун яке авроқи дилҳои парешонро. *Сайидо*

**авроқи рӯзгор** *киноя аз* саҳифаҳои зиндагӣ; равиши зиндагӣ.

Аз хатти эътибор бар авроқи рӯзгор
Бе шарҳи кардаҳои ту як достон намонд. *Ломеӣ*

**авроқ шустан** нест кардани навиштаҳо.

Бишӯй авроқ, агар ҳамдарси моӣ,
Ки илми ишқ дар дафтар набошад. *Ҳофиз*

**тай гардидани авроқи китоби** *касе* гузаштани умри касе; ба охир расидани зиндагонии касе, мурдан.

Аз омадани баҳору аз рафтани дай,
Авроқи китоби мо ҳамегардад тай.
Май хӯр, махӯр андӯҳ, ки фармуда ҳаким:
Ғамҳои ҷаҳон чу заҳру тарьёкаш май. *Хайём*

**АВСАТ** *а.* اوسط миён, миёна.

Офтоб дар авсати қавс буд, ки рӯи таваҷҷӯҳ ба қишлоқи Ақсулот ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **хайрулумури авсатуҳо** *зарб.* ҳадди мӯътадили корҳо (чизҳо) беҳтарини онҳост.

**АВСАТУННОС** *а.* اوسطالناس мардуми миёнаҳол, табақаи мардуми миёнаҳол.

Сунноъ ва мӯҳтарифа ва авсатуннос ба озин машғул шуда, асвоқ ва кӯчаҳо ба анвои рухут ва амтиа музаххаб ва мулавван гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВСАҚ** *а.* اوثق бисьёр маҳкам; устувортар, маҳкамтар.

Яке аз шумо, ки ба амал аҳсан ва ба қудрати илоҳӣ авсақ бошад, бархезад ва сарпӯш бигирад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВСАҶ** *а.* عوسج навъе аз буттаи хор ва дарахти хордор.

Дарахти авсаҷ ... дарахтест, ки пеш аз ҳама ашҷор бар ҷӯйбор нумув ва боло кашад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВСИЁ** *а.* اوصیا *ҷ.* **васӣ.**

Авсиё ва авлиё шореъ бошанд. *Аҳмади Дониш*

**АВСОН** *а.* اوثان *ҷ.* **васан** I.

[Искандар] аз парастидани асному авсон наҳӣ кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВСОТ** *а.* اوساط *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **васат; 2.** табақаҳои миёнаҳоли халқ.

Авсоту ашроф аз иртифоот ба қадри кафоф қаноат намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АВСОФ** *а.* اوصاف *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **васф.**

Кунун, ки бар кафи гул ҷоми бодаи соф аст,
Ба сад ҳазор забон булбулаш дар авсоф аст. (1, 2) *Ҳофиз*

Мисли авсофу сухангузории Фирдавсӣ кадом фозил шеър гӯяд ва киро бошад? (1, 2) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** сифатҳо, хислатҳо.

З-он сӯ, ки меваҳоро ин пухтагӣ расида,
З-он сӯ, ки сангҳоро авсофи гавҳар омад. *Шамси Табрезӣ*

Чу диданд авсофи хулқаш накӯст,
Ба табъаш ҳавохоҳ гаштанду дӯст. *Саъдӣ*

**АВСОХ** *а.* اوساخ *ҷ.* **васах.**

Баъди як соат баровард аз танӯр
Поку испеду аз он авсох дур. *Румӣ*

Қозури тақдири ӯ аз қурси хур дар ташти чарх
Ҳар саҳар мешӯяд аз авсох рахти рӯзгор. *Низомӣ Албиса*

**АВТОД** *а.* اوتاد *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ватад.**

Гаҳе зи дарс дили хеш сард мекардам,
Зи хаймаи тараби айш мезадам автод. (1) *Ҳайрат*

**автоди ҳадид** мехҳои оҳанин.

Ҳукм кард, то автоди ҳадид дар оташ ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *д.* чор авлиёе, ки гӯё дар чор тарафи дунъё қарор гирифтаанд.

Ҳаст зи автод фалакро мадор,
Хаймаи бемех нагирад қарор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АВТОН** *а.* اوطان *ҷ.* **ватан.**

Чун моро дар ватан осоиш нест,
Ғурбат авлотар аз автон, чӣ кунам?! (1, 2) *Хоқонӣ*

Ҳар ду лашкар рӯй ба автони хеш ниҳоданд. (1, 2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АВТОР** I *а.* اوتار *ҷ.* **ватар** I.

Устодро дар автори мусиқӣ вуқуфи тамом буда ... (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АВТОР** II *а.* اوطار *ҷ.* **ватар** II.

Ҳар киро хонанд султон, ӯ гадост,
З-он ки ватраш комил аз автори мост. *Румӣ*

**АВФАР** *а.* اوفر бисьёртар, фаровонтар.

Дабир бояд каримуласл, ... соқибурраъй бошад ва аз адаб ва самароти он қисми акбар ва ҳаззи авфар насиби ӯ расида бошад. *Низомии Арӯзӣ*

**АВФАҚ** *а.* اوفق мувофиқтар, шоистатар.

Не моҳ бар авфақи ҷамолат бинам,
Не меҳр чу ҳусни безаволат бинам. *Мушфиқӣ*

**АВЪИЯ** *а.* اوعیه *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **вио; 2.** зарфҳо.

Баъд аз ман ..., авъия ва зуруфи пурнур **ба** шумо хоҳанд расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** рагҳои хун.

Аз таватури тановул ва идмон уруқ ва авъияи эшон ба имтилоъ мубтало гашта буд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

◇ **авъияи ваҳму хаёл** *киноя аз* доираи фикру андеша ва хаёл.

Ҳақоиқро аз зуруфи ҳуруфи асотири мастураи кутуби мутадовила фаро гиранд ва дар авъияи ваҳму хаёл забт намоянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АВҒОН** اوغان *ниг.* **афғон** II.

**АВҚОТ** *а.* اوقات *ҷ.* **вақт.**

Авқоти хуш он буд, ки бо дӯст ба сар рафт,
Боқӣ ҳама беҳосилию бехабарӣ буд. *Ҳофиз*

**авқоти ҳамида** вақтҳои хуш; зиндагонии хушҳолона.

Он тавонгар доим аз асалу равған ба хонаи он дарвеш мефиристод ва он марди дарвеш авқоти ҳамида дошт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

◇ **авқот нагузаштан** *киноя аз* тангии маишат ва сахтии аҳвол.

Замонаро гузарон гуфтаанду ин аҷаб аст
Дар ин замона, ки авқоти ман намегузарад.
*Мушфиқӣ*

**авқоти хеш бар бод додан** беҳуда гузаронидан ва талаф намудани вақти худ.

Чу дӣ рафту фардо наёмад ба пеш,
Мадеҳ хира бар бод авқоти хеш. *Фирдавсӣ*

**АВҚОФ** *а.* اوقاف *ҷ.* **вақф.**

Марде буд аз кадхудоёни Ғазнин ва моли бисьёр дошт ва чун гузашта шуд, аз вай авқоф ва чиз беандоза монд. (1) *«Таърихи Байҳақӣ»*

Биёр май, ки гуноҳе ба тавба наздик аст,
Марав, Заҳир, ба назди хӯрандаи авқоф. (1)
*Заҳири Форьёбӣ*

**АВҲАД** *а.* اوحد ягона, танҳо, фард.

Хонанду ёд гиранд он шеърҳои зебо
Ҳам олимони афзал, ҳам фозилони авҳад. *Муиззӣ*

**авҳади даҳр** ягонаи замона, ягонаи ҷаҳон.

Гар авҳади даҳри хеш бошӣ,
Ногоҳ равон шавӣ чу оҳод. *Шамси Табрезӣ*

**АВҲОЛ** *а.* اوحال *ҷ.* **ваҳал||ваҳл.**

Ҳамеша, то ки бувад мӯю мӯя дар аҳвол,
Ҳамеша, то ки бувад нолу нола дар авҳол... *Муиззӣ*

**АВҲОМ** *а.* اوهام *ҷ.* **ваҳм.**

Ту дар канори ман ой, ман ин тамаъ накунам,
Ки менаёядат аз ҳусн васф дар авҳом. (1) *Саъдӣ*

Мушкили ишқ чу ҳал менашавад, чанд ниҳем
Гӯши идрок бар афсонаи авҳому укул. (1) *Ҷомӣ*

**АВҶ** *а.* اوج **1.** рифъат, баландӣ, фавқ; баландтарин нуқта ва ё дараҷаи чизе.

Ҳумои авҷи саодат ба доми мо афтад,
Агар туро гузаре бар мақоми мо афтад. *Ҳофиз*

Ба авҷи чарх агар натвон расидан,
Кӣ шуд монеъ зи пеши пой дидан? *Бедил*

**авҷи дониш** баландии илм, равнақ ва тараққии илму дониш.

Ахтари толеъ ба авҷи донишам дунбола зад,
Мулки маъниро дилам соҳибқиронӣ мекунад.
*Туғрал*

**ба авҷи иштиҳор расидан** бисьёр машҳур шудан, шӯҳрати баланд пайдо кардан.

Устод Ҳасани кӯчики ноӣ ... дар камоли ҳусну ҷамол буда, дар Ироқи Араб ва Аҷам овозаи сози ӯ ба авҷи иштиҳор расида буд. *Восифӣ*

**2.** *маҷ.* осмон.

Ту гуфтӣ, замин мавҷ хоҳад задан
В-аз ӯ мавҷ бар авҷ хоҳад шудан. *Фирдавсӣ*

Бе ғубору абр чун хуршед бидрахшид з-авҷ,
Ҷому дайҳиму нигини ту бад-ӯ рахшанда бод.
*Муиззӣ*

**авҷи баланд** осмон, фалак.

Гар бувад ҳамчу маҳ бар авҷи баланд,
Орам ӯро фуру ба ҳамми каманд. *Ҷомӣ*

◇ **авҷи савдо** ҷунуни ишқ.

Гарчи дорам ҷисме аз савдои зулфат нотавон,
Ман ҳилоли авҷи савдоям, набинӣ кам маро. *Фузулӣ*

**ба авҷи моҳ расидан** тараққӣ кардан, ба мартабаи хеле баланд расидан.

Азизи Миср ба рағми бародарони ғаюр
Зи қаъри чоҳ баромад, ба авҷи моҳ расид. *Ҳофиз*

**АВҶНАВАРД** اوج‌نورد баландпарвоз.

Дил авҷнаварду ман ба дунбол,
Қ-омад зи фалак сурӯши иқбол. *Файзӣ*

**АВҶОШЬЁНӢ** اوج‌آشیانی баландмақомӣ, баландмартабагӣ.

**АВҶОЪ** *а.* اوجاع *ҷ.* **ваҷаъ.**

Модар дар сабабияти вуҷуд шарики падар аст, бо он ки таҳаммули машаққати ҳамл ва муқосоти хатари валодат ва авҷои талқ карда.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Зи дарду доғи муҳаббат мабош шиквафурӯш,
Ҳузури роҳати дил нест ҷуз дар ин авҷоъ. *Бедил*

**АВҶПАР** اوج‌پر баландпарвоз.

Гуфт: Баргӯ, то кадом аст он ҳунар?
Гуфт: Ман он гаҳ ки бошам авҷпар,
Бингарам аз авҷ бо чашми яқин,
Ман бубинам об дар қаъри замин. *Румӣ*

**АВҶРАВ** اوج‌رو *киноя аз* фалакпаймо, баландпарвоз.

Аспон зи ситора авҷравтар,
Гардун зи сипеҳр тездавтар. *Файзӣ*

**АВҶСОЙ** اوج‌سای *киноя аз* чизи хеле баланд, осмонрас, сар ба фалак расида, осмонхарош.

Дар он санг баста диҷи авҷсой,
Иморат басе кард бисьёр ҷой. *Низомӣ*

**АГАР** اگر *пайвандак* **1.** ба шарте ки..., модоме ки..., дар сурате ки..., дар ҳолате ки...; вақте ки..., ҳангоме ки ...

Агар бодидаӣ, нодида машнав,
Ту бурҳон хоҳу бар тақлид маграв. *Носири Хисрав*

Агар ҳамчунин низ фармон кунӣ,
Напечӣ зи фармону паймон кунӣ,
Ҷаҳон сар ба сар подшоҳӣ турост,
Даду дом бо мурғу моҳӣ турост. *Фирдавсӣ*

**2.** ҳарчанд, ҳарчанде ки..., гарчанд, гарчанде ки ..., бо вуҷуди он ки ..., қатъи назар аз он ки ...

Агар аз фарқ то қадам ҳунарӣ,
Чун бахилӣ, зи хоки раҳ батарӣ. *Саъдӣ*

Намегардад хато, Мулҳам, нишони фақри дур аз ман,
Қавӣ, зӯрам, агар ҳамчун камон пушти дуто дорам.
*Мулҳам*

**агар низ** агарчи.

Ҳар кӣ бо бадон нишинад, агар низ табиати эшон дар ӯ асар накунад, ба феъли эшон муттаҳам гардад. *Саъдӣ*

**АГАРЧАНД** اگرچند ҳарчанде ки..., ҳар қадар ки ...

Магзор маро ба ноз, агарчанд
Хуб ояд ноз нозаниро. *Анварӣ*

**АГАРЧИ** اگرچه харчанде ки..., ҳар қадар ки...; бо вуҷуди он ки...

Дар қадаҳ, ҳамчу ақлу ҷон дар тан,
Ошкор аст, агарчи пинҳон аст. *Анварӣ*

Агарчи пеши хирадманд хомушӣ адаб аст,
Ба вақти маслаҳат он беҳ, ки дар сухан кӯшӣ. *Саъдӣ*

**АД(Д)** *а.* عد адад, теъдод; шумор; шумурдан, ҳисоб кардан.

Авҳоми дабирон аз адди эҳсои он оҷиз оянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Подшоҳи Чин низ лашкаре ҷамъ кард, ки ададе ӯ аз ҳасру андоза берун буд ва ақл аз ҳасри аҷзои он қосир ва хирад аз адду эҳсои он мутақосир. *«Хористон»*

**АДАБ** *а.* ادب **1.** хулқи нек ва писандида, тавр ва равиши қобили таваҷҷӯҳ, хушхулқӣ, мулоимат.

Ақл ва адаб пеш гир ва лаҳву лааб бигзор, ки чун неъмат сипарӣ шавад, сахтӣ барӣ ва пушаймонӣ хӯрӣ. *Саъдӣ*

**2.** шарм, ҳаё; накӯтабиатӣ, покизагии табиат.

Зан, ки худояш адаби нафс дод,
Сар диҳаду тан надиҳад дар фасод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Адабу шарм туро хисрави маҳрӯён кард,
Офарин бар ту, ки шоистаи сад таҳсинӣ. *Ҳофиз*

**3.** илм, дониш; ҳунар.

Ҳазор гуна адаб ҷон зи ишқ омӯзад,
Ки он адаб натавон ёфтан ба мактабҳо. *Шамси Табрезӣ*

Ӯро адаби мулкдорӣ биёмӯхт. *Авфӣ*

**4.** таълим; таъдиб, танбеҳ; **адаб дидан** танбеҳ гирифтан, ҷазо ёфтан.

Хисрав надида буд адаби рӯзгор ҳеҷ,
Инак зи ҳодисоти замонаш адаб расид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**адаб кардан** а) таълим ва тарбия намудан.

Ҳар кӣ дар хурдияш адаб накунанд,
Дар бузургӣ фалоҳ аз ӯ бархост. *Саъдӣ*

б) таъдиб кардан, танбеҳ додан.

Асои Калим ар ба дастам будӣ,
Ба чӯбаш адабро адаб кардаме. *Хоқонӣ*

Мулозимон хостанд, ки он мардро адаби балеғ кунанд. *Аҳмади Дониш*

**адаб нигоҳ доштан** риоя кардани одоб, эҳтиром намудан.

Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ. *Ҷомӣ*

**адаб омӯхтан** таҳсили одоб кардан, тарбия гирифтан ва хулқи неку писандида касб кардан.

Адаб омӯзу илм ҳосил кун,
То шавӣ дар ҷаҳон ту бигзида.
Мар-туро ҳеҷ манфаат накунад
Насаби устухони пӯсида.*

**адаб расидан** танбеҳ омадан, ҷазо расидан.

Чун наёбад адаби базми висол аз мани маст,
Дам ба дам мерасад аз шаҳнаи ҳаҷрам адабе! *Ҷомӣ*

**АДАБГОҲ||АДАБГАҲ** ادب گاه||ادب گه ҷои адаб; маҳалли таъдиб, ҷои адабомӯзӣ.

Шоҳо, нахӯрӣ бозии ҷоҳи шатранҷ,
Мағрур нагардӣ ба сипоҳи шатранҷ,
Шоҳ он бошад, ки дар адабгоҳи ниёз
Аз «шаҳ!» гуфтан рамад чу шоҳи шатранҷ. *Бедил*

**АДАБИЁТ** *а.* ادبيات **1.** донишҳои оид ба илми адаб, ки аз илмҳои гуногун ба мисли илми арӯз, бадеъ, қофия, луғат, сарфу наҳв ва ғ. иборат аст; **2.** асарҳои адабӣ, маҷмӯи осори адабӣ.

**АДАБИСТОН** ادبستان таълимгоҳ, ҷое, ки илму адаб меомӯзанд; дабистон, мактаб.

**АДАБОМӮЗ** ادب‌آموز **1.** таълимдиҳанда, устод, тарбиятгар, мураббӣ.

Шав адабомӯз писарро ба пеш,
К-ӯ чу қавӣ шуд, натавониш беш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** тарбиягиранда, таълимгиранда; баҳрабаранда аз омӯзиш.

**АДАБПАРВАРДА** ادب‌پرورده адабгирифта, боадаб, тарбиятдида.

Адабпарвардаи ишқам, наёяд ҳирагӣ аз ман,
Насӯзад оташи май пардаи шарму ҳиҷобамро. *Соиб*

Аз адабпарвардаҳои ҳасрати лаъли туам,
Нолаам чун мавҷи гавҳар нест ҷуз зери ниқоб. *Бедил*

**АДАБПЕША** ادب‌پيشه боадаб; донишманд, фозил.

Шашӯм — аз адаб холӣ-андешае,
Ки бошад ҳарифи адабпешае. *Ҷомӣ*

**АДАБСАНҶ** ادب‌سنج *киноя аз* донишманд, фозил.

Рафиқони адабсанҷу вафодӯст,
Ба рангу бӯи гул як мағзу сад пӯст ... *Бедил*

**АДАБСАРО(Й)** ادب‌سرا(ى) таълимгоҳ, тарбиятгоҳ, мактаб.

Ҳар як зи қабилаеву ҷое
Ҷамъ омада дар адабсарое. *Низомӣ*

Маҷнун ба адабсаро ҳамерафт,
Дил пешу тан аз қафо ҳамерафт. *Шоҳин*

◇ **адабсарои торум** осмон.

Ҳар субҳ, ки кард тифли анҷум
Падруди адабсарои торум ... *Шоҳин*

**АДАБЧӮБ** ادب‌چوب чӯбдасти домуллои мактаби кӯҳна барои задани бачагони мактабхон.

**АДАВОТ** *а.* ادوات *ҷ.* **адот** 1.

Асҳоби ӯро гирифта бо аслиҳаву адавоти эшон ба дарьё андозед. *«Равзат-ус-сафо»*

**адавоти табх** асбоби таом, масолеҳи хӯрокпазӣ.

Он мард бирафт ва адавоти табх бояду шояд ҳозир оварда ба таом пухтан машғул шуд. *Аҳмади Дониш*

**адавоти ҳарб** аслиҳа ва асбоби ҷанг.

Мавоҷиби аскар ва асбоб ва адавоти ҳарб дар тасарруфи ӯ бошад. *Аҳмади Дониш*

**АДАД** *а.* عدد шумор, шумора; ҳисоб.

Адади деҳаҳои Бухоро бисьёр аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чандон ҳезум ҷамъ кардаанд, ки ададаш набуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

дар адад **нагунҷидан** аз ҳисоб берун будан, ниҳоят бисёр будан.

Басо қарнҳо дида аз неку бад,
Нагунҷад шумориданаш дар адад. *Савдо*

**АДАМ** *а.* عدم нестӣ, нобудӣ; *муқобили* **вуҷуд** 1.

Қунун, ки дар чаман омад гул аз адам ба вуҷуд,
Бунафша дар қадами ӯ ниҳод сар ба суҷуд. *Ҳофиз*

**адами иститоат** а) беқудратӣ, ноилоҷӣ, оҷизӣ, нотавонӣ; б) қашшоқӣ, камбағалӣ, мискинӣ.

Ин мард аз ҷиҳати адами иститоат аз гузориши муҳимми хеш муаттал мондааст. *Аҳмади Дониш*

**адами қаноат** беқаноатӣ, ҳарисӣ, озмандӣ.

Элчӣ ҷавоб дод, ки ҷангу ҷидол ва мухосамаву қитол миёни салотин аз адами қаноат мехезад. *Аҳмади Дониш*

**адам шудан** (**ё гаштан**) нест шудан, нобуд шудан, маҳв шудан, мурдан.

Донӣ, кадом рӯз адам шуд вуҷуди мо?
Рӯзе, ки ошиқӣ ба вуҷуд омад аз адам. *Ҳилолӣ*

Гуфтам, ки адам гашт вуҷудам зи ғами ту,
Гуфто, ки киро ғам зи вуҷуду адами ту. *Савдо*

◇ **ба адам мавсул будан** пайвастан ба нестӣ, восил гардидан ба маргу фано.

Бибар, эй боди сабо, арзи убудийяти мо,
Ба ҷанобе, ки зи ҳаҷраш ба адам мавсулам. *Шавкат*

**ба адам расидан** нобуд шудан, мурдан, маҳв шудан; **сӯи адам гом бардоштан** *киноя аз* мурдан.

Чу сӯи адам гом бардоштанд,
Дар ин буқъа ҷуз ном нагзоштанд. *Ҳофиз*

**АДАМГИР** عدم گیر: **адамгир шудан** мурдан.

Дӣ, ки зи пеши ту ба нахчир шуд,
Тезтакӣ карду адамгир шуд. *Низомӣ*

**АДАН** *а.* عدن номи ҷое ва шаҳре дар соҳили ҷанубии Яман, ки бо марвориди аълосифат шӯҳрат ёфтааст; **дурри Адан** а) дурри холиси хушоб, ки аз Адан меоваранд.

Дасткаши ҷафо макун оби рухам, ки файзи абр
Бе мадади сиришки ман дурри Адан намекунад. *Ҳофиз*

Мекард ҳикоят дур аз он лутфи буногӯш
Ҳар ҷо санаме гӯш суви дурри Адан бурд. *Камоли Хуҷандӣ*

б) *киноя аз* дандони маҳбуба.

Даҳони ғунчааш чун ҳуққаи сарбаста мебинам,
Ки ҳангоми такаллум лаъли ӯ дурри Адан дорад. *Туғрал*

в) *киноя аз ашк*, сиришк.

Сухан чу ниюшид, аз ман сухан,
Биборид аз чашм дурри Адан. *Шоҳин*

◇ **дурри Адан суфтан** сухани пурқимат ва шеъри пурмазмуни баландсанъат гуфтан.

Яке ин қисса дарвеши Қаран гуфт,
Ба ин қисса чӣ хуш дурри Адан суфт! *Бадрӣ*

**АДАС** *а.* عدس наск, донаи сурхи ҷигариранг аз ҷинси лӯбиё.

Нагзошт, ки холи рухи ӯ бингарад ин чашм,
Ин холи халил аст, чӣ нанг аст адасро?! *Камоли Хуҷандӣ*

Ёри гандумгуни ман гар майл кардӣ ними ҷав,
Ҳар ду олам пеши чашми мо намудӣ як адас. *Ҳофиз*

**АДВ** *а.* عدو тохт, дав, тохтан; таҷовуз.

Ҷанд бошам дар диёру манзили адви зубоб,
Рӯзу шаб гирьяндаву ноланда чун раъди рубоб. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**АДВАН** *а.* ادون фурӯмоятар, ҳақиртар.

Дар мардум се нафс мураккаб аст: адван нафси баҳимиро ва авсат нафси сабӯиро ва ашраф нафси малакиро. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АДВИЯ** *а.* ادویه *ҷ.* **даво** 1.

Ҷамшед ба таҷрибаву имтиҳони муфрадот ва мураккаботи адвияву ағзия пардохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шарбату адвияву асбоби ӯ
Аз табибон бурд яксар обрӯ. *Румӣ*

**АДВОР** I *а.* ادوار *ҷ.* **давр.**

Афсона шуд он қисса, ки Исо ба фалак рафт,
Ин қисса ҳам охир шавад, адвор намонад. (4) *Бедил*

Дар баъзе адвор одамиён баландқад, азимулҷусса ва касирулумр будаанд. (4) *«Таърихи Фаришта»*

◇ **адвори фалак** гардишҳои фалак; гардиши замона, гардиши дунёъ.

Чӣ кунам арз, бародар, ки зи адвори фалак
Гашт барпо ба сарам турфа яке явми нушур. *Ҳайрат*

**АДВОР** II *а.* ادوار: **илми адвор** илми мусиқӣ; шаклҳо ва ишораҳои махсус барои навишти оҳангҳои мусиқии тоҷикӣ-форсӣ.

**АДД** *а.* عد *ниг.* **ад(д).**

**АДИБ** *а.* ادیب **1.** устод, тарбиятгар, мураббии бодонишу фарҳанг.

Ҳар ду мехоянд дандони ҳасад
Бар касе, ки дод адиб ӯро хирад. *Румӣ*

Ҳар киро ишқи ту одоби хирад бар ҳам зад,
Нест мумкин, ки муаддаб шавад аз панди адиб. *Ҷомӣ*

**2.** нависанда, адабиётшинос.

**АДИЛ** *а.* عدیل баробар дар қадру мартаба, ҳамто, монанд.

Адили шодкомӣ бошу ҷуфти мулкати боқӣ,
Қарини комгорӣ бошу ёри давлати барно. *Фаррухӣ*

Дарахте аҷиб мушоҳада карданд, ки дар ҷаҳон адил надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**адил надоштан** бемислу бемонанд будан, беназир будан.

Дар заковату фатонат ва улувви ҳиммат адилу назир надорад. *Садри Зиё*

**АДИЛЛА** *а.* ادله *ҷ.* **далел** 1.

**АДИМ** I *а.* ادیم **1.** пӯсти даббоғишуда, пӯсти дибоғатшуда, чарм; чарми булғор.

Корвоне аз Тоиф омад ва меваву адим доштанд. *«Таърихи Табарӣ»*

Бархе зи гиёҳ бурда бар сар,
Лахте зи адим карда дар бар. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* фарш, рӯй; **адими замин** рӯи замин.

Адими замин суфраи оми ӯст,
Бар ин хони яғмо чи душман, чи дӯст. *Саъдӣ*

Чароғи шабат бас бувад моҳтоб,
Адими замин натъи ту баҳри хоб. *Ҷомӣ*

◇ **адими маолӣ** ҷойгоҳи олӣ, мақом ва сукунатгоҳи олӣ.

Хоқонӣ аз адими маолиш қудваест,
Он қудвае, ки қиблаи хоқон шиносамаш. *Хоқонӣ*

**адими рух** пӯсти рӯй.

Адими рух ба хуни дида мешуст,
Суҳайли хешро дар дида меҷуст. *Низомӣ*

**АДИМ** II *а.* عديم **1.** нестшуда, фаношуда, маҳвшуда, маъдум; *маҷ.* ноҷиз.

Ҳайф аст фушурда ончуноне
Дандон ба адим устухоне. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* ниёзманд, дарвеш.
Адимро, ки таманнои бӯстон бошад,
Зарурат аст таҳаммул зи бӯстонбонаш. *Саъдӣ*

**3.** *дар қисми якӯми калимаҳои мураккаб вазифаи* префикси «но»-ва «бе»-ро иҷро менамояд, мас. '**адимулбадал** — беивaз, бебадал, беназир, ягона'; '**адимулхайр** — бехайр, бесамар, бенафъ' ва ғ.

**АДИМУЗЗУҲО** *а.* اديم الضحى чоштгоҳ, вақти байни пагоҳию зӯҳр.

**АДИМУЛВАФО** *а.* عديم الوفا бевафо, беқавл, ноустувор ба ваъда; бешараф, нокас.

**АДИМУЛИСТИТОАТ** *а.* عديم الاستطاعت беқудрат, бечора, камбағал; нотавон; оҷиз.

Ин бандаи қалилулбизоат ва каминаи адимулиститоатро аз ин мақула назме чанд даст дода буд. *Ҷомӣ*

**АДИМУЛКАНОР** *а.* عديم الكنار беканор, нопайдоканор, васеъ.

Қорӣ Раҳматуллоҳ муҳити фасоҳат, дарьёи адимулканори балоғат аст. *Садри Зиё*

**АДИМУЛМИСЛ** *а.* عديم المثل бемисл, бемонанд, беназир, беҳамто, ягона.

Нӯҳ рӯз ҳамаи Систон бо диле дардманд ва чашми гирьён, хосу ом ӯро мотам доштанд, з-он ки адимулмисл буд. «*Таърихи Систон*»

Ин яке дар ғазал адимулмисл
В-он дигар дар қасида бемонанд. *Камоли Хуҷандӣ*

**АДИМУЛМИСОЛ** *а.* عديم المثال *ниг.* **адимулмисл.**

Баъд аз он зону зада, булукоти адимулмисол ба мавқифи арз расонид. «*Равзат-ус-сафо*»

Бинобар он ки он қалъа дар Дакан адимулмисол аст, роғиби тасхири он гардид. «*Таърихи Фаришта*»

**АДИМУЛҚАДР** *а.* عديم القدر беқадр, беқимат, беэътибор.

Боре чанде аҳиббо дар маҷлиси роқими адимулқадр ҳозир буданд. *Садри Зиё*

**АДИМУННАЗИР** *а.* عديم النظير *ниг.* **адимулмисл.**

Амир Муҳаммад фармуданд, ки вай [Восифӣ] дар ду амр мутафаррид ва адимунназир аст. *Восифӣ*

Ба ҳусну малоҳат адимунназир,
Шуда маҳви рӯяш сағиру кабир. *Садри Зиё*

**АДКАН** *а.* ادكن хокистарранг; тираранг, моил ба сиёҳӣ.

Ба дасташ дод ҳафт айвони ахзар,
Калиди ҳашт шодурвони адкан. *Хоқонӣ*

**хаззи адкан** порча ё ҷомаи абрешимии хокистарранг,

Зи рӯи бодия бархост гарде,
Ки гетӣ кард ҳамчун хаззи адкан. *Манучеҳрӣ*

**АДЛ** *а.* عدل ба ҳамаи одамон бо як чашм нигоҳ кардан, ҳамаро баробар шумурдан, аз рӯи ҳаққоният рафтор кардан, инсоф, дод; *муқобили* **ҷавр, зулм.**

Адл он аст, ки доди мазлумон диҳанд.
«*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

Тамаъ адл оташу обанд,
Ҳар ду як ҷо қарор кай ёбанд? *Ҷомӣ*

**адлу рой** андеша, адолату тадбир.

Мапеч, эй писар, гардан аз адлу рой,
Ки мардум зи дастат напечанд пой. *Саъдӣ*

**адл пеш овардан** бо адолат рафтор кардан, ҳақ пеш гирифтан, додрасӣ намудан, аз рӯи ҳақиқат кор кардан.

Адл пеш ору муроди дили дарвеш барор,
То туро ҳар чӣ мурод аст, муяссар гардад.
«*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**адлу дод пурсидан** додхоҳӣ кардан.

Шаб то рӯз намоз мекард ва рӯз то бегоҳ адлу дод мепурсид. *Аҳмади Дониш*

◇ **адл он бувад, ки ноқис фидои комил бувад барои** нигоҳдории чизи умда чизи ғайриумдаро аз даст додан адолат аст.

**АДЛГУСТАР** عدل گستر одил, додгустар.

**АДЛКИРДОР** عدل كردار адлпеша, одил, некӯкор, додрас.

**АДЛКИРДОРӢ** عدل كردارى адлпешагӣ, одилӣ, додрасӣ, некӯкорӣ.

Табъат ояд ба адлкирдорӣ,
То расад оламе ба ҳамворӣ. *Бедил*

**АДЛОИН** عدل آئين адолатманд, ҳақиқатпарвар, инсофпеша.

**АДМАН** ادمن **1.** мушки холис, мушки азфар; **2.** *маҷ.* сиёҳ, торик, тираву тор.

Шабе чун чоҳи Бежан тангу торик,
Чу Бежан дар миёни чоҳи адман. *Манучеҳрӣ*

**АДН** *а.* عدن *д.* боғҳои биҳишт, ҷаннат, фирдавс.

Биҳишти адн агар хоҳӣ, биё бо мо ба майхона,
Ки аз пои хумат як сар ба ҳавзи кавсар андозем.
*Ҳофиз*

**АДНО** *а.* ادنى **1.** пасттар, поёнтар, фурӯтар.

Давлате бодаш қарини маснади шоҳӣ, к-аз он
Пояи адно намояд тахти мулки пойдор. *Ҷомӣ*

**2.** наздиктар; наздиктарин; наздик; **3.** хору забун(тар).

**АДО** *а.* ادا **1.** расонидан, пардохтан, ба итмом расонидан; итмом, анҷом, ба ҷо овардан.

Зоҳидон дар кори дуньё коҳиланд,
Дар адои кори уқбо қоиланд. *Румӣ*

Дар адои моли муқаррар тасоҳул ва тағофул ҷоиз медошт. «*Равзат-ус-сафо*»

**адои ваъда** ба ҷо овардани ваъда, ифои паймон.

Хоҷа гандум ваъда карду ним ҷав ҳосил нашуд,
Дар адои ваъда доим ҳимматаш дун асту доҳ.
*Мушфиқӣ*

**адои таҳният** ба ҷо овардани маросими табрик, муборакбод кардан; **адои хидмат** ба ҷо овардани хидмат.

Гар дигарат бар он дари давлат гузар фитад,
Баъд аз адои хидмату арзи дуо бигӯ ... *Ҳофиз*

2. кору кирдор, рафтор, амал.

Дар он замон, ки лашкари ислом ба муҳосараи балдаи Буҳотина иштиғол дошт, аз ӯ адоҳои хориҷ аз ақл сар зад. *«Таърихи Фаришта»*

3. ифода, баён.

Маҷнун чу шунид адои Лайлӣ,
Афтод ба хоки пои Лайлӣ. *Ҳилолӣ*

Дар адои сухан ба ҳусни мақол
Қайди дил во намуду сурати ҳол. *Мушфиқӣ*

4. хубии ҳаракоти маъшуқа; нозу карашма, ишва.

Аз чашми сиёҳи масти дилбар
Ҳар лаҳза ба ҷуз адо нахоҳам. *Имло*

Лаб мегазӣ, эй шӯх, надонам, ки чӣ гӯӣ,
Аз нозукии тарзи адоҳои ту гардам. *Шоҳин*

5. овоз, оҳанг, наво.

Шабе бар адои писар гӯш кард,
Самоаш парешону мадҳуш кард. *Саъдӣ*

**адо кардан** (*ё* **намудан**) а) пардохтан, додан.

Се бӯса, к-аз ду лабат кардаӣ вазифаи ман,
Агар адо накунӣ, вомдори ман бошӣ. *Ҳофиз*

б) баён кардан.

Гар санг аз ин ҳадис бинолад, аҷаб мадор,
Соҳибдилон ҳикояти дил хуш адо кунанд. *Ҳофиз*

в) хондан, сурудан.

Меҳмон бо дидаҳои гирьён видои мизбонро миён дарбасту ба забони ниёзмазмунӣ ин байти ҷигарсӯзи дилгудоз адо кард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**адо шудан** ба итмом расидан, тамом шудан.

Такаллуфҳои расмӣ чун адо шуд,
Мубоҳӣ мизбон, меҳмон ризо шуд. *Нозим*

**АДОВАТ** *а.* عداوت душманӣ, бадхоҳӣ; кинадорӣ, мухосимат, мухолифат.

Зеботар аз муҳаббати ӯ ҳеҷ фахр нест,
Расвотар аз адовати ӯ ҳеҷ ор нест. *Муиззӣ*

Адоват адоват оварад. *Зарбулмасал*

**АДОВАТҶӮЙ** عداوتجوی кинаҷӯй, бадхох, душман.

Ғизоли даштпаймое, биёбонгард нахҷире,
Адоватҷӯӣ берахме, зи сар то пой тазвире. *Сайидо*

**АДОДОН** ادادان *ниг.* **адоёб.**

**АДОЁБ** اداياب дарккунандаи рамзу ишора, рамзфаҳм, нуктафаҳм.

Ҳар чӣ дар хотири ошиқ гузарад, медонӣ,
Хуш адоёбу адофаҳму адодон шудаӣ. *Соиб*

**АДОЛАТ** *а.* عدالت додрасӣ, додгарӣ; некӯкорӣ, кор аз рӯи инсоф.

Маъмун гуфт: Он чӣ бо ту буд, аз тавозӯъ ба ҷо овардӣ, аммо мо аз адолат таҷовуз надорем.
*Аҳмади Дониш*

**ба адолату савият** аз рӯи адл ва баробарӣ.

[Ҳоким] қисмати ғаноим дар миёни шумо ба адолату савият кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АДОЛАТГАР** عدالت گر *ниг.* **одил.**

**АДОЛАТГУСТАР** عدالت گستر одил, додгар, додрас.

**АДОЛАТОИН** عدالتآئين он кӣ адолатро марому маслак ва урфи кордории худ қарор дода бошад, адолатпеша.

**АДОЛАТПЕША** عدالت پيشه *ниг.* **адолатоин.**

**АДОНӢ** *а.* ادانى *ҷ.* **адно.**

Дар ин қабила акобиру асоғир ва аоливу адонӣ мебошанд. (3) *«Равзат-ус-сафо»*

Шаҳзода ... дар кӯча ва маҳалла нидои амон ба гӯши адонӣ ва ақосӣ расонид. (2)
*«Таърихи Фаришта»*

**АДОТ** *а.* ادات **1.** асбоб ва олати ҳосил кардани чизе; *маҷ.* восита.

Илми мантиқ ба манзилаи адоти таҳсили дигар улум аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**адоти ҳарб** силоҳи ҷанг, аслиҳаи ҷангу ҷидол; **2.** *грам.* ҳиссаи номустақили нутқ, ки онро дар грамматикаи арабӣ ҳарф низ меноманд ҳамчун пешоянд, пайвандак, ҳиссача ва ғ.; **адоти нисбат** (*ё* **нидо, ҷамъ**) воситаҳои грамматикӣ, монанди бандаки изофӣ, калимаҳои нидо ва бандакҳои ҷамъбандӣ; **адоти ташбеҳ** калимае, ки ба ташбеҳ далолат мекунад; калимаҳое, ки дар монанд кардан ёрӣ медиҳанд, мас. чун, ҳамчун, монанди, чунонки, гӯё ва пасояндҳои -осо, -сон, -ваш, -вор ва ғ.; **адоти таъриф** дар грамматикаи арабӣ артикли «ал» ال, ки дар сари исмҳо навишта мешавад, мас. 'алҷабр الجبر'; **адоти ҷамъ** *ниг.* **адоти нисбат.**

**АДОФАҲМ** ادافهم рамзфаҳм, нуктадон; зирак, тезҳуш, закӣ, бофаросат.

Куҷо рафтанд з-ин маҷлис ҳарифон,
Ҳарифони адофаҳму сухандон. *Сайидо*

**АДОФАҲМӢ** ادافهمى нуктадонӣ, нозукфаҳмӣ, заковат.

Ҷавонест дар шоирӣ ва нуктасанҷию адофаҳмӣ назиру адил надорад. *Садри Зиё*

**АДРАС** ادرس матои сафед, рах-рах ё гулдор, ки тораш аз абрешим ва пудаш аз ресмон аст.

**АДУВ(В)** *а.* عدو *ниг.* **адӯ.**

**АДЪИЯ** *а.* ادعيه *ҷ.* **дуо; адъияи мустаҷоба** *д.* дуоҳои қабулшаванда.

Табару чарх ва рӯин ва санги манҷаниқ ва фалохан чун адъияи мустаҷоба дар инсиод буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АДЬЁН** *а.* اديان *ҷ.* **дин.**

Дар адьёни собиқа иртикоби ин амр муҷаввaз буда. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

Шавад гар банда тоиб аз маосӣ,
Ба шаръи ҷумла адьён аст осӣ. (1) *Ҳозиқ*

**АДӮ||АДУВ(В)** *а.* عدو душман, бадхоҳ, хасм.

Адӯ гар шудӣ ҳамчу мурғи ҳаво,
Чу шаҳбоз будаш равон аз қафо. *Фирдавсӣ*

**АДӮБАНД** عدوبند душманбанд, асиркунандаи душман; ғолиб.

Амири адӯбанди кишваркушой
Ҷавобаш бигуфт аз сари илму рой. *Саъдӣ*

**АДӮМОЛ** عدومال помол ва зери по кунандаи душман, маҳвкунандаи хасм, адӯкуш.

Гӯяд, к-ин май маро нагардад нӯша,
То накунам ёди шаҳриёри адӯмол. *Манучеҳрӣ*

**АДӮХОР** عدوخوار *киноя аз* маҳвкунандаи адӯ.

Яке самсоми аъдокуш, адӯхоре чу аждарҳо,
Ки ҳаргиз сер набвад вай зи мағзу аз дили аъдо. *Дақиқӣ*

**АДӮШИКАН** عدوشکن душманшикан, мағлубкунандаи душман, ғолиб, пирӯз.

Эй басо рояти адӯшиканон
Рез-рез аз дуои пирзанон. *Саноӣ*

**АДҲАМ** *а.* ادهم 1. тира, сиёҳ; сурхи ҷигарирангf.

Рӯ сафед аз қуввати балғам бувад,
Бошад аз савдо, ки рӯй адҳам бувад. *Румӣ*

2. асп; аспи сиёҳ.

Шаҳбози адҳам ҳарчанд парвоз кард, аз камари кӯҳ намегузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Набардозмое зи адҳам фитод,
Ба гардан-дараш мӯҳра барҳам фитод. *Саъдӣ*

3. *киноя аз* шаб.

Дар банди даври чарх ҳам аркон, ҳам анҷум аст,
Дар зери рони даҳр ҳам адҳам, ҳам абраш аст. *Хоқонӣ*

**адҳами гардун** *киноя аз* шаб.

Субҳ адҳами гардунро маҳмез ба паҳлу зад,
Пайдост зи хун он гаҳ осор ба субҳ-андар. *Хоқонӣ*

**адҳами шаб** *киноя аз* торикии шаб.

**АЁ** ایا *калимаи нидо* эй!

Паси пардаи ту, аё номҷӯй,
Яке пок пур омад аз моҳрӯй. *Фирдавсӣ*

Аё, пурлаъл карда ҷоми заррин,
Бибахшо бар касе, к-аш зар набошад. *Ҳофиз*

**АЁДАТ** *а.* عيادت *ниг.* **иёдат.**

**АЁДӢ** *а.* ايادى *ҷамъ* 1. *ҷ.* **яд**; 2. *маҷ.* некӣ ва эҳсонҳо; дастгирӣ ва ҳимоят.

Маро аёдӣ ва макорим ва аворифи Ҳусом ... фаромӯш нашудааст. *«Равзат-ус-сафо»*

Баъд аз он дар маҷлиси Ҳорунаррашид зикри фазоилу карам ва аёдиву ниами он қавм мекардам. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АЁЛ** *а.* عيال *ниг.* **иёл.**

Бо ҳамидапуштӣ аз бори аёл,
Дошт муште тифлакони хурдсол. *Ҷомӣ*

**АЁЛАТ** *а.* ايالت *ниг.* **иёлат.**

**АЁН** *а.* عيان яқин, ошкор, зоҳир, возеҳ, равшан.

Равон дардеҳ он май чу оби равон,
На оби равон, офтоби аён. *Ҳофиз*

**аён шудан** маълум шудан, равшан гардидан.

Чун сурати ҳоли ӯ аён шуд,
Маҷнун ҳама тан бар ӯ забон шуд. *Шоҳин*

**АЁР** I ايار 1. моҳи шашуми румӣ, ки ба моҳи май баробар меояд.

Ин балоё ба муддати ёздаҳ моҳ иттифоқ афтод ва аввали он шаҳри аёр ва охир озор буда. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *киноя аз* баҳор.

Ин ҳанӯз аввали озори ҷаҳонафрӯз аст,
Бош, то хайма занад давлати найсону аёр. *Саъдӣ*

**АЁР** II *а.* عيار 1. маҳак, иёр.

Дил, ки ба ҳадья додамаш, к-ин рухи зард бингарад,
Сиккаи қалб доштам, зар ба аёр дарнашуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аёри маҳак** олати озмоиш ва санҷиш; 2. меъёр ва тарозуи зарсанҷ; 3. *маҷ.* дараҷаи софӣ ва холисии тилло ва нуқра; қадр, баҳо, қимат, арзиш.

Бигӯ, эй сухан, кимиёи ту чист,
Аёри туро кимиёсоз кист?! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зи бозу ганҷи симаш дар бағал буд,
Аёри сим пеши он дағал буд. *Ҷомӣ*

Аёри ранги ошиқ гардад аз бахти сияҳ комил,
Тилои заъфаронро ҷабҳаи ҳинду маҳак бошад. *Шавкат*

◇ *касеро* **дар аёри** *касе* **ниҳодан** ҳамдараҷа ва ҳаммартаба донистани ду кас, муқоиса намудани ду кас.

Маро чун ниҳӣ дар аёри касе?
Наёбӣ чу ман посбоне басе! *Низомӣ*

**АЁРА** اياره 1. ёра, дастбиранҷан, дастпонаи тилло ва нуқра.

Чу орад зинати худ дар шумора,
Ҳилолаш зебад аз баҳри аёра. *«Фарҳанги Онандроҷ»*

2. *таър.* дафтари ҳисобдорӣ, дафтари даҳлу харҷи давлат, ки аворича низ меноманд.

**АЁРАГИР||АЁРГИР** I ايار گير||اياره گير ҳисобдор, дафтардори даҳлу харҷ.

**АЁРГИР** II عيارگير соҳибаёр, озмоиш кунандаи тилло ва нуқра; санҷанда ва озмояндаи чизе.

**АЁРДА||ИЁРДА** ايارده боб ва ё қисми «Висперед», ки яке аз китобҳои «Авесто» мебошад.

**АЁРДАГӮЙ** اياردهگوى хонандаи китоби «Висперед».

Ҷӣ моя зоҳиду парҳезгору сӯмиагӣ,
Ки зандхон шуда дар ишқашу аёрдагӯй. *Хисравонӣ*

**АЁРИҶ** ايارج *тиб.* доруи мусҳил.

**АЁҒ||АЁҚ** *т.* اياق||اياغ пиёла, паймона, ҷоми шаробхӯрӣ.

Яке чу бодапарастон суроҳӣ андар даст,
Яке чу соқии мастон ба каф гирифта аёғ. *Ҳофиз*

Биё, ки бе лаби лаълат аёғи ман хушк аст!
Чу ғунчаи гули коғаз димоғи ман хушк аст! *Шавкат*

**АЖДАР** اژدر *ниг.* **аждаҳо** 1.

В-аз ин ҳафтсар аждари умрхор
Бипарҳезад он, к-ӯ бувад ҳушьёр. *Лабибӣ*

**аждари ганҷ** мувофиқи ривояти афсонавӣ мор ё аждаресте, ки гӯё барои муҳофизаи ганҷ бар сари он мехобидааст.

Биё, эй хуфта доим бар сари ганҷ,
Ба зар печида ҳамчун аждари ганҷ. *Ҳилолӣ*

**АЖДАҲО** اژدها 1. мори солхӯрдаи калони афсонавӣ, ки пар баровардааст ва аз даҳонаш оташ берун меояд.

Мухолифонро як рӯз рӯзгор мадеҳ,
Ки аждаҳо шавад, ар рӯзгор ёбад мор. *Фаррухӣ*

Аз аждаҳои ҳафтсар матарс, аз мардуми наммом [суханчин] битарс. *Зарбулмасал*

**аждаҳои дамон** а) аждаҳои қавӣ, даманда, пурхашм.

Хабар гармтар шуд ҳаме ҳар замон,
Ки омад ба Рум аджаҳои дамон. *Низомӣ*

б) *мач*. Рахш, аспи Рустам.

Таҳамтан бипӯшид бабри баён,
Нишаст аз бари аждаҳои дамон. *Фирдавсӣ*

**2.** *мач*. зӯр, тавоно; диловар, далер, шуҷоъ.

Ту аждаҳой дар ҷангу ин бидонистӣ,
Ки аждаҳоро захри кушанда нагзояд. *Саноӣ*

**3.** *мач*. алам, байрақ, роят; сари байрақ.

Набинӣ маро ҷуз ба рӯзи набард,
Дирафше паси пушти ман лоҷвард,
Ки дидори он аждаҳо марги туст,
Ниёми синонам сару тарки туст. *Фирдавсӣ*

**аждаҳои далер** *киноя аз* байрақи ҷанг.

Табира биғуррид чун тундшер,
Даромад ба рақс аждаҳои далер. *Низомӣ*

**4.** *киноя аз* шамшер, теғ.

Бичунбид Гуштосп аз пеши саф,
Наҳанге ба зер, аждаҳое ба каф. *Фирдавсӣ*

**5.** *киноя аз* занҷире, ки ба пой ва гардани зиндониён мебанданд.

Аждаҳо хуфта буд бар поям,
Натавонист он замон бархост. *Хоқонӣ*

◇ **Аждаҳои фалак** *нуҷ*. номи галаситораи маъруф, ки ба арабӣ Тиннин меноманд.

Қанам з-Аждаҳои фалак сар ба кин,
Чӣ бок оядам з-аждаҳои замин?! *Асадӣ*

**АЖДАҲОБОРА** اژدهاباره аждаҳокирдор, аждаҳохӯй; **аждаҳобора мард** *киноя аз* Заҳҳок.

Фаридун ба он аждаҳобора мард
Ба он қуввати аджаҳой чӣ кард? *Низомӣ*

**АЖДАҲОВАШ** اژدهاوش монанди аждаҳо, аждаҳомонанд, аждаҳокирдор, бадкор, бадҳайбат.

Ба айвони Заҳҳок бурдандашон,
Ба он аждаҳоваш супурдандашон. *Фирдавсӣ*

**АЖДАҲОДӮШ** اژدهادوش *киноя аз* Заҳҳок — қаҳрамони афсонавии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ, ки аз китфонаш мор баромада будааст ва ӯро Заҳҳоки морон мегуфтанд.

Нахоҳем бар гоҳ Заҳҳокро,
Мар-он аждаҳодӯши нопокро. *Фирдавсӣ*

**АЖДАҲОК** اژدهاک номи қадимии Заҳҳок, Заҳҳоки морон, подшоҳи афсонавӣ, ки дар «Шоҳнома» тасвир шудааст.

Аё шоҳе, ки мулки ту қадим аст,
Ниёят бурд тахт аз Аждаҳоко! *Дақиқӣ*

**АЖДАҲОКЕШ** اژدهاکیش аждаҳокирдор, аждаҳохӯй, бадкор.

Бигӯй ин ҳама сар ба сар пеши ман,
Ниҳон чист аз он аждаҳокеши ман? *Дақиқӣ*

**АЖДАҲОПАЙКАР** اژدهاپیکر қавиҳайкал, сутурҷусса, калонҷисм, дурушттан, бадҳайбат.

Ба сар ташти оташ намуд афсараш,
Алам шуд ба чашм аждаҳопайкараш. *Бедил*

**АЖДАҲОФАШ** اژدهافش **1.** монанди аждаҳо, аждаҳомонанд; ҳайбатнок.

Бад-он аждаҳофаш яли номдор
Фузун гирд шуд мардум аз сад ҳазор. *Асадӣ*

**2.** аждаҳошакл, ба сурати аждаҳо.

Падид омад он аждаҳофаш дирафш,
Шабе тираву рӯи гетӣ бунафш. *Фирдавсӣ*

**АЖДАҲОХӮ(Й)** اژدهاخو(ی) аждаҳокирдор, аждаҳотабъ, аждаҳосиришт; *мач*. бадкирдор, бадтабиат.

...Ки ин аждаҳохӯи мардумхаёл
Наҳангест, к-оварда бар мо вабол. *Низомӣ*

**АЖДАҲОШИКАР** اژدهاشکر *ниг*. **аждаҳошикор.**

**АЖДАҲОШИКАРӢ** اژدهاشکری *ниг*. **аждаҳошикорӣ.**

**АЖДАҲОШИКОР||АЖДАҲОШИКАР** اژدهاشکار||اژدهاشکر шахсе, ки шикори аждаҳо мекунад; *мач*. пурзӯр, тавоно, қавӣ.

**АЖДАҲОШИКОРӢ||АЖДАҲОШИКАРӢ** || اژدهاشکاری اژدهاشکری шикори аждаҳо кардан, аждаҳогирӣ; *мач*. пурзӯрӣ, пурқувватӣ, тавоноӣ.

Огаҳишон на з-оҳанинҷигарӣ,
Шергирию аждаҳошикарӣ. *Низомӣ*

**АЖКАҲАН||АЖКАҲОН** اژکهن||اژکهان коҳил, танбал, суст.

Ба дил рабудан ҷалдиву шотирӣ, эй маҳ,
Ба бӯса додан, ҷони падар, бас ажкаҳанӣ.
*Шокири Бухороӣ*

**АЗ** از *пешоянд* **1.** маҳалли саршавии амалро ифода мекунад, ба сарчашмаи пайдоиш ва сар задани чизе, амале ё ҳолате далолат мекунад.

Шаб дар хоб башорат доданд, ки Ардашери Бобакон аз корвонсарой фуруд омада...
*«Матлаъ-ул-улум»*

Гуфт: Аз он тоҷу тахт безорам,
Ки аз ӯ ҷон ба шер биспорам. *Низомӣ*

Омад саҳар ба хонаи ман ёр бе ҳиҷоб,
Имрӯз аз кадом тараф сар зад офтоб? *Ҷомӣ*

**2.** аз чизе сохта шудани чизеро ифода мекунад, ба чизе нисбат доштани чизеро мефаҳмонад.

Ҳаст марди тирадил дар сурати аҳли сафо
Он зани ҳинду, ки аз ҷинси сафедаш чодар аст.
*Ҷомӣ*

Шохи бебар арчи бошад аз дарахти мевадор
Чун наёрад мева бор, андар шумори ҳезум аст. *Ҷомӣ*

**3.** ба восита ё сабаби амале, ҳаракате ё чизе далолат мекунад.

В-андар ин ям моҳиёни пурфананд,
Морро аз сеҳр моҳӣ мекунанд. *Румӣ*

Аз риёпеша маҷӯ ҳоҷат, ки ҷудаш ориз аст,
Мева кай орад дарахти хушк, к-аз борон тар аст.
*Ҷомӣ*

**4.** нисбат ба чизе, амале ё ҳолате бартарӣ, афзалӣ, баландӣ ва ё некӣ доштани чизе, амале ё ҳолатеро ифода мекунад ва ё баръакс (дар муқоиса).

Холе аз зулф анбарафшонтар,
Чашме аз хол номусулмонтар. *Низомӣ*

Фардо беҳ бод кори соҳиб аз имрӯз,
Чунон к-имрӯз беҳтар аст аз дина. *Сӯзанӣ*

5. аз ҷиҳати ..., аз нуқтаи назари...

Аз чеҳра офтобию аз бӯса шаккарӣ
Бас лоиқ аст бо шакарат ҳамсар офтоб. *Анварӣ*

6. аз рӯи..., мувофиқи..., мутобиқи...

Аз карам нест мӯдхалӣ кардан,
Хон ниҳодан, тамом худ хӯрдан. *Ҷомӣ*

7. бо, қатӣ.

Як ғарибе хона меҷуст аз шитоб,
Дӯсте бурдаш суви хона(и) хароб. *Румӣ*

аз баҳри... а) дар борaи ..., оид ба..., дар хусуси...

Зи боғи васли ту кай гул тавон чид,
Ки он ҷо гуфтугӯй аз баҳри хор аст?! *Анварӣ*

б) барои..., ба мақсади..., ба хотири...

Аз баҳри дили касе ба даст овардан
Матбӯъ набошад дигаре озурдан. *Соиб*

аз он ки ба сабаби он ки..., аз он рӯ ки..., бинобар он ки...

Аз пой то ба сар ҳама ишқат шудам аз он-к
Дар зери пои ишқи ту гум гашт сар маро. *Анварӣ*

аз паи... барои...

Дод аз паи забти пили масташ
Аз қавси қузаҳ каҷак ба дасташ. *Ҳотифӣ*

аз ҷӣ барои ҷӣ, ба кадом асос.

Аз ҷӣ дар ин боғчаи чанду чун
Хору гул аз як шаҷар ояд бурун? *Урфӣ*

**АЗАЛ I** *а.* ازل ҷовидон будан дар гузашта; замоне, ки ибтидо надорад; *муқобили* абад 1; *маҷ.* аввали аввалҳои замон, ибтидои даҳр.

*Шарбати ташналабон ҷуз ба лабон ширин нест,*
*Ин даҳонат зи азал ҳабби набот омадааст. Махфӣ*

аз азал то ба абад аз ибтидо то ба охир, ҳамеша, доимо.

Ҷуз дилам, к-ӯ зи азал то ба абад ошиқи ӯст,
Ҷовидон кас нашунидам, ки дар ин кор бимонд. *Ҳофиз*

аз (ё дар) рӯзи азал аз аввал, аз ибтидо.

Дар хароботи муғон мо низ ҳамдастон шавем,
К-инчунин рафтаст дар рӯзи азал тақдири мо. *Ҳофиз*

З-он гиреҳ ҳоло кушод омад, ки аз рӯзи азал
Ҳоли мо з-он турраи мушкин мушаввaш будааст. *Ҳайрат*

**АЗАЛ II||АЗАЛЛ** *а.* اضل гумроҳтар; гумроҳтарин.

Афзал ар з-ин фузулҳо ронад,
Номи афзал аз ин азал монихед. *Хоқонӣ*

**АЗАЛА||АЗАЛАТ** *а.* عضله||عضلة мушак, мушаки бадан.

**АЗАЛЛ** *а.* اضل *ниг.* азал II.

**АЗАЛӢ** ازلی мансуб ба азал; ҳамешагӣ, ҷовидонӣ (нисбат ба замони гузашта).

Азалӣ он аст, ки... оғоз надорад. *Ибни Сино*

З-он азалӣ нур, ки парвардаанд,
Дар ту зиёдат назаре кардаанд. *Низомӣ*

**АЗАМАТ** *а.* عظمت азимӣ, бузургӣ.

Кӯҳе... аз азамат тамоми заминро дар зери домани худ тӯдаи хок шумурдӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Рӯзи дигар аз... ҷавониби қалъа лашкарҳо дарра-сиданд ба азамате, ки дар васф нагунҷад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЗАХ** ازخ *ниг.* озах.

**АЗБ** *а.* عذب форам; бомаза, гуворо, хуштаъм; ширин.

Гар хамри биҳишт аст, бирезед, ки бе дӯст
Ҳар шарбати азбам, ки диҳӣ, айни азоб аст. *Ҳофиз*

**лисони азб** забони ширин, ширинсуханӣ, хушбаёнӣ.

Ҳайф аст булбуле чу ман акнун дар ин қафас,
Бо ин лисони азб, ки хомӯш чу савсанам. *Ҳофиз*

**АЗБАС** ازبس *ниг.* азбаски.

Замин аз тухми шерон пок кард азбас синони ӯ,
Асад сар дар канори Савр пинҳон кард дар гардун. *Қозӣ Эрназар*

**АЗБАСКИ** ازبسکه *пайвандак* аз ин ҷиҳат ки..., ба сабаби ин ки..., аз он ҷое ки...

Азбаски аз хаёли туам об дар назар,
Мижгон шикастаам зи раги хоб дар назар. *Бедил*

[Амир Ҳайдар] азбаски дар табъаш фисқу фасод муставлӣ буда, дар муддати андак ҳам хеле доди айшу комрониро дода. *Аҳмади Дониш*

**АЗБГӮЙ** عذب گوی ширинсухан, хушбаён.

[Аз] азбгӯён ва латифтабъони Аҷам яке амирушшуаро Муиззӣ буд. *Низомии Арӯзӣ*

**АЗВОЪ** *а.* اضواء *ҷ.* завъ.

Чунончи ҳоссаи басар идроки мубсарот кунад аз қабили алвону азвоъ. *Аҳмади Дониш*

**АЗВОҚ** *а.* اذواق *ҷ.* завқ.

Баъзе аз машоих дар он китоб мазкур нашуда ва баъзе аз азвоқу мавоҷиди худ бар он меафзуда. (5) *Ҷомӣ*

**АЗВОҶ** *а.* ازواج *ҷ.* завҷ.

Иброҳим пурсид, ки шавҳари ту ҷӣ гуна кас аст? Гуфт: Беҳтарини азвоҷ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЗДАР** ازدر : **аздари...** шоистаи..., лоиқи..., муносиби..., сазовори...

Ҳамедоштӣ, то баровард пар,
Шуд аз меҳри шоҳ аздари тоҷи зар. *Фирдавсӣ*

Сабза гашт аздари самоу шароб,
Рӯз гашт аздари нишоту тараб. *Фаррухӣ*

**АЗДОД** *а.* اضداد *ҷамъ* 1. *ҷ.* зид(д).

[Умаро] савганд хӯрданд ва муттафиқ шуданд ва оғози қасди аздоди хеш карданд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. *грам.* калимаҳое, ки маъниҳои зидди якдигар доранд, мас. бохтар, ки ҳам маънии шарқ ва ҳам маънии ғарбро дорост.

**АЗЕРО** ازیرا зеро, зеро ки, чунки, бинобар ин, аз ин сабаб, бинобар, аз ин ҷиҳат.

Бо нек ба некӣ бикӯш, азеро
Бад ҷуз ки сазовори бад набошад. *Носири Хисрав*

Бигӯ дилро, ки гирди ғам нагардад,
Азеро ғам ба хӯрдан кам нагардад. *Румӣ*

**АЗЕРОК** ازیراک *ниг.* **азеро.**

Нест ба хуби(и) рухонт моҳ, азерок
Моҳ ба гирди рухат ҳамеша битобад.
*«Тарҷумон-ул-балоғат»*

**АЗИЗ** *а.* عزیز **1.** гаронбаҳо, боарзиш, қиматнок.

.... Ки бори намак ҳаст он ҷо азиз,
Ба қимат аз он беҳ надоранд чиз. *Фирдавсӣ*

Надод кас хабар аз умри рафтаи хешам,
Агарчи умри азизам ба ҷустуҷӯ рафтаст. *Ҷомӣ*

**2.** баландмартаба, олиқадр; мӯҳтарам, сазовори ҳурмат, кироми, арҷманд.

Чу Юсуф ба зиндон, валекин азиз,
На дар даст чизе, на мӯхтоҷи чиз. *Хоҷу*

**азиз доштан** арҷманд ва кироми донистан, писандида ва шариф доштан; эҳтиром кардан, дӯст доштан.

Аз он ба дайри муғонам азиз медоранд,
Ки оташе, ки намирад, ҳамеша дар дили мост.
*Ҳофиз*

**3.** камьёб; нодир, ноёб.

Доно ба ҳар диёр азизу мукаррам аст,
Лаънат ба он диёр, ки доно бувад а з и з.*

**4.** порсо, диндор; муқаддас.

Азизе дар ақсои Табрез буд,
Ки ҳамвора бедору шабхез буд. *Саъдӣ*

Чу Юсуф касе дар салоҳу тамиз,
Ба чил сол бояд, ки гардад азиз. *Саъдӣ*

◇ **азизи Миср** а) лақаби подшоҳ ва ё нахуствазири Миср қадим; б) лақаби Юсуфи Канъонӣ — писари Яъқуб (дар афсонаи «Юсуфу Зулайхо»).

Азизи Миср ба рағми бародарони ғаюр
Зи қаъри чоҳ баромад, ба авҷи моҳ расид. *Ҳофиз*

**АЗИЗА** *а.* عزیزه *муаннаси* **азиз.**

Ин ҳар ду азизаро дар мавридҳои тӯй ва таъзия мунозараҳост. (2) *Савдо*

**АЗИЗВУҶУД** *а.* عزیزوجود *ниг.* **азизулвуҷуд.**

**АЗИЗУЛВУҶУД** *а.* عزیزالوجود чизе, ки қимати баланд дорад; *маҷ.* камьёб.

Дар чунин авқот, албатта, фитна дар миён ояд ва иттифоқу иттиҳод дар гӯша мунзавӣ гашта азизулвуҷуд мегардад. *«Таърихи Фаришта»*

**АЗИМ** *а.* عظیم **1.** бисьёр бузург, хеле калон.

Буд ҳар байте яке дурри ятим,
Дар маонӣ ҳар яке шаҳре азим. *«Гулшани тавҳид»*

Бар сӯи Самарқанд рӯди азимест, ки онро рӯди Мосиф хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**азиму сағир** калону хурд.

Ва аммо ҳамийятро монанди тавилу қасир дар хат ва сатҳ ва азиму сағир дар ҷисм.
*Насириддини Тӯсӣ*

**2.** бисьёр, хеле, сахт.

Ҳаким чун ин сухан шунид, азим бипсандид.
*Саъдӣ*

У ҳайвонест... ва одамиро азим дӯст дорад.
*Низомии Арӯзӣ*

**азим донистан** бисьёр бузург ва калон шумуридан; *маҷ.* ғанимат донистан.

Оре, каннос агар садрнишини суффаи ҳаммом шавад, онро роҳати давлат ва азим донад.
*Аҳмади Дониш*

**АЗИМАТ** I *а.* عزیمت **1.** қасд, оҳанг, ирода, ният, ҷазм.

Абдулло ибни Ҷаъфар рӯзе азимати сафар карда буд, дар нахлистон қавме дид, фурӯд омад. *Ҷомӣ*

Навбате ба азимати хонаи дӯсте дар мавриди тӯю сур бо чанде аз ақрон... рафтам. *Аҳмади Дониш*

азимати ҳарб оҳанг ва ирода барои ҷанг, хоҳиши ҷанг.

Овардаанд, ки ҳокими Нишопур Яъқуб ном ба азимати ҳарб берун омад; сӣ ҳазор марди оҳанпӯш бо вай буд. *«Хористон»*

**азимат кардан** қасду ирода кардан, ҷазм намудан, тасмим гирифтан, қарор додан.

Исмоил азимат кард, ки аз он ҷойгаҳ биравад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** сафар, кӯч (кардан), ихтиёри реҳлат (намудан).

Аз азимати он ҷаноб вуқуф ёфта, филҳол аз ақиб дар ҳаракат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Қатли ӯро навиди фатҳу фирӯзӣ диниста, мусаммами ин азимат гашт. *Аҳмади Дониш*

**АЗИМАТ** II *а.* عزیمت **1.** азоимхонӣ, афсунхонӣ; фусун, ҷоду.

Омад он мори аҷал, ҳеҷ азимат донед,
Ки бихонеду бад-он мор фасоед ҳама?! *Хоқонӣ*

Моил бувад парӣ ба а з и м а т , ту нестӣ,
Ҳарчанд бар азимати меҳру вафо равам. *Мушфиқӣ*

**2.** *киноя аз* макру фиреб, ҳила.

Нодон гумон барию на огоҳӣ
Аз тунбалу азимату найрангаш. *Бадеи Балхӣ*

**АЗИМАТ** III *а.* عظیمة кор ва ё ҳодисаи бузург.

**АЗИМАТГАР** عزیمت گر афсунгар, ҷодугар.

Ақли азиматгари мо дев дид,
Нуқра аз он кор ба оҳан кашид. *Низомӣ*

**АЗИММА** *а.* ازمه *ҷ.* **зимом;** ◇ **азиммаи балоғат** соҳибони балоғат, соҳибони фасоҳат, ширинкаломон; **азиммаи умур** инони корҳо, ихтиёри ҳукмронӣ.

Азиммаи умури ҷумҳур ба... яке аз аркони давлат... супурд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**азиммаи эҳсон** соҳибони карам ва лутфу ато, саховатмандон, бахшишкунандагон.

[Манучеҳр] ба азиммаи эҳсон афроди инсонро мунқод гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**азиммаи ҷаҳондорӣ** ҳокимон, соҳибихтиёрон, зимомдорон, сардорони мамлакат.

Бар ҳама кас таъзими шиҷъон ва такрими эшон воҷиб аст, хусусан бар моликони азиммаи ҷаҳондорӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АЗИМУЛМАРТАБА** *а.* عظیم المرتبه баландмартаба, олиҷоҳ, олишаън, олиманзалат, олиқадр.

Инҷу-садр, ки аз содоти азимулмартабаи Шероз ва аз таломизаи мулло Саъдиддини Тафтозонӣ буд, ... дар тарбияти эшон саъйи мавфур ба тақдим расонид. *«Таърихи Фаришта»*

**АЗИМУЛФИКРАТ** *а.* عظیم الفکرة соҳиби фикри баланд ва расо, олификр, бисьёр оқилу доно.

Аммо шоир бояд, ки салимулфитрат, азимулфикрат, саҳеҳуттабъ, дақиқунназар бошад.
*Низомии Арӯзӣ*

**АЗИМУЛҚАДР** *а.* عظیم‌القدر олиқадр, олимартаба, бузургдараҷа.

Халқро аз ту осоиши бисьёр аст ва ту бисьёр азимулқадрӣ. *Ҷомӣ*

Ӯ шайхи азимулқадр буд ва саду бисту ҳафт сол умр дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**АЗИМУЛҶУССА** *а.* عظیم‌الجثه қавиҳайкал, тануманд, қавипайкар, ҷуссакалон.

Дар баъзе адвор одамиён баландқад, азимулҷусса ва касирулумр будаанд. *«Таърихи Фаришта»*

**АЗИМУШШАЪН** *а.* عظیم‌الشأن боазамат, соҳиби мартабаи бузург.

Шафаққат бар оммаи раоё... ба мулуки азимушшаън... лозим аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АЗИР** *а.* عذیر маъзур; ноқис, оҷиз.

Бо абри кафаш ҳомилаи абр ақим аст,
Бо баҳри дилаш воситаи баҳр азир аст. *Анварӣ*

**АЗИЯТ** *а.* اذیت ранҷ, озор.

Яке аз мулуки Аҷам дасти татовул ба моли раият дароз карда ва ҷавру азият оғоз ниҳода (буд). *Саъдӣ*

**АЗКИЁ(Ъ)** I *а.* اذکیاء ҷ. закӣ I.

Хуру ҷавзо ахтарони сипеҳранд,
Шаҳна ба мизони азкиёи Сифоҳон. *Хоқонӣ*

Бар азкиё пӯшида намонад, ки... дар Табаристон ва Хурон қазоёи лотуад ва лотӯхсо рӯй намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЗКИЁ(Ъ)** II *а.* ازکیاء ҷ. закӣ II.

**АЗКОР** *а.* اذکار ҷ. зикр.

Аз авроду азкори ту чизе ҳифз кунам. (1) *Авфӣ*

Пас султон... ба хилват дарояд, ба авроду азкор ва тасбеҳу салавоту тиловат мубодарат намояд. (1) *Аҳмади Дониш*

◇ **азкори савобиқ** зикрҳо, ёдовариҳо, ёддошт ва хотираҳо аз аҳволи собиқин ва гузаштагон; нақлҳо аз аҳволи гузашта.

Аҳкоми васоиқу азкори савобиқ бар ваҷҳи аввалу охир адо карда оянд. *«Оини нигориш»*

**АЗЛ** *а.* عزل аз кор баровардан, бекор кардан, хориҷ кардан, дур кардан.

Ситам номаи азли шоҳон бувад,
Чу дарди дили бегуноҳон бувад. *Фирдавсӣ*

**азл кардан** бекор, холӣ ва ё маъзул кардан, аз мансаб фаровардан, аз вазифа гирифтан.

Искандар яке аз кордононро аз амали шариф азл карда ва амали хасис ба вай дод. *Ҷомӣ*

**АЗЛАМ** *а.* اظلم золимтар, ҷафокортар, ситамгортар; бисьёр ранҷу азиятдиҳанда.

Гуфт: Оре, он чӣ кардам, истам аст,
Лек ҳам медон, ки боди азлам аст. *Румӣ*

**АЗМ** I *а.* عزم қасд, ирода, оҳанг, ният, майл ва хоҳиши ҷиддӣ ва қатъӣ.

Бад-он азмам, ки дигар раҳ ба бутхона камар бандам,
Дил андар васлу ҳиҷрони бути бедодгар бандам. *Анварӣ*

Чун ту бар азми тамошо сӯи гулзор омадӣ,
Боғбон рӯи ту диду тарки гул чидан гирифт. *Исмат*

**азми дуруст** иродаи мустаҳкам, қасди росих, иродаи саҳеҳ, хоҳиши қатъӣ.

Чун абр ба наврӯз рухи лола бишуст,
Бархезу ба ҷоми бода кун азми дуруст. *Хайём*

Бе азми дурусту саъи комил
Қасро нашавад мурод ҳосил. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**азми мақол** қасду оҳанги сухан гуфтан ва баён намудан.

Забон то наҷунбад ба азми мақол,
Ба табли шикам мерасидаш давол. *Бедил*

**азми раҳил** а) қасду оҳанги кӯч, хоҳиши сафар, майли рафтан; б) *маҷ.* вафот, марг; **азм ҷазм кардан** қасд ва оҳанги устувор намудан, иродаи маҳкам кардан.

Чун дар ин сафар мақсуд талаби дониш аст, азм ҷазм кардаам. *«Нигори дониш»*

**азми сафар доштан** нияти кӯч намудан, озими мусофират шудан.

Шунидам з-ин диёр он гул ба сар азми сафар дорад,
Маро ҳамчун насими ноумедӣ дар ба дар дорад. *Сайидо*

**азми чизе сохтан** қасди чизе кардан, нияти чизе кардан.

Зи ҳадди Ҳабаш азми Чин сохтам,
Зи Мағриб ба Машриқзамин тохтам. *Низомӣ*

◇ **азми зимом тофтан** аз нияту қасд баргаштан, аз ирода даст кашидан.

**АЗМ** II *а.* عظم устухон.

Бар ҳаво бурдӣ, фикандӣ бар ҳаҷар,
То даридӣ азму лаҳм аз ҳамдигар. *Румӣ*

**азми рамим** устухони кӯҳна, пӯсида.

Баъди сад сол агар бар сари хокам гузарӣ,
Сар барорад зи гилам рақскунон азми рамим. *Ҳофиз*

**АЗМИНА** *а.* ازمنه ҷ. замон I.

Дар баъзе авқот шери жаён зафар ёбад ва дар бархе азмина пили дамон фирӯз ояд. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**азминаи собиқа** замонҳои пеш, давраҳои қадим.

Дар Бағдод иҷтимое даст дод, ки дар қуруни мозия ва азминаи собиқа мисли он кам рӯй намуда буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЗМОН** *а.* ازمان ҷ. заман.

Зикри он арьёҳи сарди замҳарир
Андар он айёму азмони асир... (1) *Румӣ*

**АЗНОБ** *а.* اذناب ҷ. занаб.

Меҳтарону бузургон қасди зердастон ва азноб дар мазҳаби сиёдат маҳзур шиносад. (1) *«Калила ва Димна»*

**АЗО** I *а.* اذی **1.** ранҷ, азият, озор, малоли хотир; **2.** зарар, зиён.

**АЗО** II *а.* عزا мусибат, мотам.

Аз азо чун бигзарад якчанд рӯз,
Қам шавад он оташу он ишвасӯз. *Румӣ*

Бар рӯи худ аз кушодани мӯй
Гаштанд дар он азо сияҳмӯй. *Ҳилолӣ*

**АЗОБ** *а.* عذاب машаққат. азият; уқубати кулфатовар, шиканҷа; озор, дард, алам.

Ташнаро з-ин сахттар чӣ бвад азоб:
Чашма пеши чашму лаб маҳрум аз об. *Ҷомӣ*
Надорад аз ин беш тоби хумор,
Бибар аз сари ман азоби хумор. *Бедил*

◇ **азоби қабр** а) *д.* азобе, ки баъд аз мурдан гӯё ду фаришта (Мункару Накир) ба одами гунаҳкор медиҳанд; б) *киноя аз* азоби сахт.

Гар сари кӯят шавад мадфан пас аз мурдан маро,
Қай азоби қабр пеш ояд дар он мадфан маро. *Фузулӣ*

**азоб дидан** ранҷ кашидан, дар азият будан.

Бикуш, аз хештан макун дурам,
Ки зи ҳиҷрон азоб мебинам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АЗОБКАДА** عذابکده хонаи шиканҷа, ҷои азоб додан.

Масал аст ин, ки аз азобкада
Ҳадзада беҳ бувад, ки бимзада. *Саноӣ*

**АЗОБУЛҲАРИҚ** *а.* عذاب‌الحریق азоби оташ, уқубати сӯхтан, ранҷи сӯзиш.

Ба дарьё нахоҳад шудан бат ғариқ,
Самандар чӣ донад азобулҳариқ?! *Саъдӣ*

**АЗОБУЛҲУН** *а.* عذاب‌الهون азоби сахт, азоби ҷонӣ.

Рав, қаноат гузин, ки толеи дун
Дар ду гетист бо азобулҳун. *Саноӣ*

**АЗОДОР** عزادار мусибатдор, мотамдор; мотамзада.

**АЗОДОРӢ** عزاداری 1. мусибатдорӣ, мотамдорӣ, нудбат, маросими таъзия; 2. урфан риоят кардани муддати таъзия, таъзия доштан ба муддати маълуме.

**АЗОЗИЛ** *а.* عزازیل *д.* номи иблис, шайтон, ки гӯё дар натиҷаи ғурури аз Одам бартар донистани худ ва ба сабаби беитоатӣ ба худо аз мақоми ульёи ҷаннат ба замин ронда шудааст.

В-агар дардиҳад як салои карам,
Азозил гӯяд насибе барам. *Саъдӣ*

**АЗОИМ** I *а.* عزائم‖عزایم *ҷ.* **азимат** I.

Арбоби ... фитнату фаросат ин таҷорубро намудори азоими хеш гардонанд ... (1) «*Анвори Суҳайлӣ*»

**АЗОИМ** II *а.* عزائم *ҷ.* **азимат** II.

Чу ҳангоми азоим аз муаззим,
Ба тан хезанд сӯъбонони реман. (1) *Манучеҳрӣ*

**АЗОИМ** III *а.* عظائم *ҷ.* **азимат** III.

**АЗОИМХОН** عزائم‌خوان дуохон, афсунгар, афсунхонанда.

Тоҷир, алқисса, шуд азоимхон,
Баҳри тасхири он парӣ сӯи хон. *Ҷомӣ*
Яке худ аз азоимхон занад дам,
Диҳад то ҳирзу хонад исми аъзам. *Ҳозиқ*

**АЗОН** *а.* اذان бонги намоз, садои баланди даъват барои намозхонӣ.

Қасе, ки чеҳраи ӯ дид, ӯст з-аҳли азон,
Қасе, ки қомати чон дид, ӯ зи аҳли садост.
*Шамси Табрезӣ*

**АЗОНОМА** عزانامه мотамнома, номаи сиёҳ, таъзиятнома.

**АЗОПУРСӢ** عزاپرسی таслиятгӯӣ, таъзия баён кардан, изҳори ҳамдардӣ.

Ҳидоятуллоҳ ... хабари фавти Хоҷа шунида, аз Шероз мутаваҷҷеҳи Дакан гардида, лавозими азопурсӣ ба ҷой овард. «*Таърихи Фаришта*»

**АЗОХОНӢ** عزاخوانی шеван ва зорӣ кардан; нудбат, мотамсароӣ кардани навҳагар, овозандозӣ кардани гӯянда дар маросими мотам.

**АЗРАҚ** *а.* ازرق ранги кабуд ва кабудчатоб, осмониранг, нилгун.

Басо дебо, ки ёбӣ сурху зардаш,
Қабуду азрақ ояд дар навардаш. *Низомӣ*
Мо нагӯем баду майл ба ноҳақ накунем,
Ҷомаи кас сияҳу далқи худ азрақ накунем. *Ҳофиз*

**хирқаи азрақ** ҷомаи суфиён, ки кабуд ё маллаauthor ранг буд; ◇ **гули азрақ** гули нилуфар; гули офтобпараст.

Ҳар тараф офтоб бардорад,
Гули азрақ дар ӯ назар дорад. *Низомӣ*

**сайфи азрақ** шамшери бисьёр дурахшон, шамшери тобон; **субҳи азрақ** субҳи софи беғубор, саҳаргоҳи беғубор.

Вақте ки тулӯи субҳи азрақ бошад,
Бояд ки ба каф ҷоми мураввақ бошад. *Хайём*

**хатти азрақ** номи хатти чорӯм аз ҳафт хат, ки мувофиқи ривоят ва афсона дар нақшҳои ҷоми Ҷам (ҷоми Ҷамшед) будааст.

Бода дар ҷом то хати азрақ
Шӯъла дар баҳри ахзар андозад. *Хоқонӣ*

**чархи азрақ** осмон, осмони кабуд.

Тарҳ карда рухи Хаварнақро,
Фарш афганда чархи азрақро. *Низомӣ*
Ба сони чархи азрақ чатраш аз бар,
Нигорида ҳама чатраш ба гавҳар.
*Фахриддини Гургонӣ*

**АЗРАҚЛИБОС** ازرق‌لباس кабудлибос, кабудпӯш; *киноя аз* сӯфӣ, аҳли тасаввуф.

Ғуломи ҳиммати дурдикашони якрангам,
На он гурӯҳ, ки азрақлибоси дилсияҳанд. *Ҳофиз*

**АЗРАҚПӮШ** ازرق‌پوش 1. кабудпӯш, нилгунпӯш, ҷомакабуд.

Субҳидам з-осмони азрақпӯш
Чун ҳаво баст азрақӣ бар дӯш ... *Низомӣ*

2. *маҷ.* сӯфӣ, махсусан сӯфии риёӣ ва худсито, сӯфии фиребгар.

Пири гулранги ман андар ҳақи азрақпӯшон
Рухсати хубс надод, арна ҳикоятҳо буд. *Ҳофиз*

**АЗРАҚФОМ** ازرق‌فام кабудранг, осмониранг, нилгун.

Соғари май бар кафам неҳ, то зи бар
Баркашам ин далқи азрақфомро. *Ҳофиз*

**АЗРАҚЧАШМ** ازرق‌چشم кабудчашм; зоғчашм; гурбачашм.

**АЗРАҚӢ** I ازرقی мансуб ба азрақ, кабудранг.

Ҳафт чархи азрақӣ дар риққи ӯст,
Пайки моҳ андар табу дар диққи ӯст. *Румӣ*

**АЗРАҚӢ** II ازرقی кабудрангӣ, нилгунӣ.

Ёфтӣ аз сабил, н-овардӣ,
Азрақию сафедию зардӣ. *Низомӣ*

**АЗРО** *а.* عذرا **1.** духтар, дӯшиза, бокира, афифа.

Умаро ба истиқболи ӯ шитофтанд, чун дар маҷлиси он азро қарор гирифтанд, фармуд, то ҳамаро маъхуз ва муқайяд гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** номи маъшуқаи Вомиқ дар достони «Вомиқу Азро».

Ҳама нозиданаш аз дидани заввор бувад,
Вомиқ аст ӯ ба масалгӯию зоир Азрост. *Фаррухӣ*

◇ **бурҷи Азро** бурҷи Сунбула, бурҷи шашӯм аз бурҷҳои дувоздаҳгона.

**АЗРОИЛ** *а.* عزرائيل *д.* номи фариштаест, ки гӯё гирандаи рӯҳи инсонҳо будааст, малакулмавт, фариштаи марг.

**АЗРОР** *а.* اضرار *ҷ.* **зарар.**

Гоҳ бувад, ки кароҳияти он азрор ва тааллум бад-он эхсос кунад. (I) *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АЗРОСУХАН** عذراسخن соҳиби сухани бикр; гӯяндаи сухани тару тоза ва нав; ширинкалом, хушсухан.

Хисраво, Хоқонии азросухан ҳиндуи туст,
Ҳиндуеро турки азро додӣ, аҳсант, эй малик!
*Хоқонӣ*

**АЗУД** *а.* عضد **1.** бозу; **2.** *маҷ.* ёр, ҳамдам; мададгор, пушту паноҳ.

Ӯ тоҷи давлату азуди миллат аст, аз он-к
Бар душманони давлату миллат музаффар аст.
*Муиззӣ*

**3.** шакли кӯтоҳи номи Азудуддавлаи Дайламӣ, ки аз подшоҳони дайламӣ буда, дар соли 372 ҳиҷрӣ (982—983 мелодӣ) вафот кардааст.

Азудро писар сахт ранҷур буд,
Шикеб аз ниҳоди падар дур буд. *Саъдӣ*

**АЗУЛ** *а.* عذول **1.** маломаткунанда, маломатгӯй; **2.** ғайбаткунанда, ғайбатгӯй.

Биёр соқиву ҳамсоя гӯ: Ду чашм бибанд,
Ки ман ду гӯш биёгандам аз ҳадиси азул. *Саъдӣ*

**АЗФАР** *а.* اذفر тезбӯ; **мушки азфар** мушки бисьёр хушбӯй, мушки холис.

Равӣ доманафшон ба бозори Чин,
Пур аз мушки азфар кунӣ остин. *Хоҷу*

Дару девори он ҳуҷраро ба абиру... мушки азфар муаттар сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЗФОР** *а.* اظفار *ҷ.* **зуфр.**

Бигирад азфори дуюк ва таъфин кунад, то вақте ки мунҳал гардад. *«Илми симиё»*

**АЗХОР** *а.* اذخار *ҷ.* **зухр.**

**АЗЪАФ** *а.* اضعف заифтар, сусттар, нотавонтар.

Ҷавҳар қобили ашадду азъаф набувад.
*Насириддини Тӯсӣ*

**АЗЪОФ** *а.* اضعاف *ҷ.* **зеъф.**

Илму камол ва азамату иқболи мавлоно Ҷалолиддин азъофи падар буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АЗЬЁЛ** *а.* اذيال *ҷ.* **зайл.**

**АЗЬЁФ** *а.* اضياف *ҷ.* **зайф II.**

Рӯй турш доштан бар азьёф ҷуз сирати лаимон на.
*Авфӣ*

**АЗҒОС** *а.* اضغاث *ҷ.* **зиғс;** ◇ **азғоси аҳлом** хобҳои парешон.

Маҷмӯъ гуфтаанд, ки ин азғоси аҳлом аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АЗҲАР I** *а.* ازهر дурахшон, тобон, равшан; дурахшонтар, тобонтар, равшантар.

Ҳаст хуршед аз ҳазор анҷум,
Ту зи хуршеди азҳарӣ азҳар. *Сӯзанӣ*

**чирми азҳар** *нуҷ.* ситораи дурахшон, ситораи равшан.

**АЗҲАР II** *а.* اظهر намоён, равшан, ошкор; намоёнтар, ошкортар.

Чаро бар чархи гарданда кавокиб
Ҳама як сон нашуд чун шамси азҳар?
*Масъуди Саъд*

**азҳару минашшамс** равшантар аз офтоб (оид ба чизҳои хеле возеҳ).

Авсофи суханварӣ ва фазилати ӯ азҳару минашшамс аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АЗҲО** *а.* اضحى *д.* иди қурбон, ки дар даҳӯми моҳи зулҳиҷҷа барпо мегардад.

Рӯзи иди азҳо буд, ногоҳ барф боридан гирифт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЗҲОН** *а.* اذهان *ҷ.* **зеҳн.**

Ҷумҳури ҳукамо бар он муттафиқанд, ки мӯъзами моҳийёте, ки уқул ва азҳонро ба он эҳтиёте тавонад буд, дар таҳти ин даҳ мақула маҳсур аст.
*Насириддини Тӯсӣ*

**АЗҲОР** *а.* ازهار *ҷ.* **захрат.**

Хоки ҳама шав, гар самаре металабӣ, з-онк
То хок набошад, гулу азҳор наёбӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чаҳорбоғи фалаки нилуфариро ба гулу раёҳини кавокиби дурахшон ва азҳори ҳамешабаҳори савобити нурфишон пардохт. *Восифӣ*

**АИЗЗА** *а.* اعزه *ҷ.* **азиз; аиззаи аҳбоб** азизони маҳбуб, ёрони боиззат.

Шералӣ бо ҷамъе аз аҷиллаи асҳоб ва аиззаи аҳбоб ба расми истиқбол мутаваҷҷеҳ гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АИММА** *а.* ائمه *ҷ.* **имом.**

[Халифа] бо ҳар се писар ... берун омад ва се ҳазор кас аз содоту аимма ва қузоту акобир ва аъёни шаҳр бо вай буданд. (I) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз уламои Бағдод ва аиммаи он диёр бар сиҳҳати ақидаи худ фатво ҳосил кард ва аз Ғазнин азимати Хуросон намуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АИННА** *а.* أعنه *ҷ.* **инон.**

Бар ҳама кас таъзими шиҷъон ва такрими эшон воҷиб аст, хусусан бар ... мосикони аиннаи комгорӣ ва соликони масолики шаҳриёрӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АЙБ** *а.* عيب **1.** норасоӣ, нуқсон, хато, камбудӣ.

Ҳама ҳаммоли айби хештанем,
Таъна бар айби дигарон чӣ занем? *Саъдӣ*

Айби хештан аз забони мардумон битавон донист.
*Аҳмади Дониш*

**2.** таъна, маломат, сарзаниш.

Айбам макуну бидор маъзур,
Пои малахе зи тӯҳфаи мӯр. *Румӣ*

Номуси ишқу равнақи ушшоқ мебаранд,
Айби ҷавону сарзаниши пир мекунанд. *Ҳофиз*

3. нанг, шарм.

Якеро ба таҳсили дониш гузор,
Ки бедониши нест ҷуз айбу ор. *Ҷомӣ*

**айб гирифтан** гунаҳкор кардан, муқассир намудан; айб кардан.

Мастиву бадномиям айб нагиранд аз он-к
Ошиқи бечораро кор ба сомон нарафт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**айб пӯшидан** нуқсон пинҳон кардан, махфӣ доштани камбудӣ.

Вафо аз сангдил ёрон ниҳон боист, аммо ман,
Напӯшидам, ки айбам дӯст медонисту душман ҳам. *Урфӣ*

**айб(-и** *касеро*) **намудан** хато ва камбуди(-и касеро) ошкор кардан ва нишон додан.

Бидеҳ, то алорағми ҳар худнамо
Намояд хирад айби моро ба мо. *Ҷомӣ*

**айб ба рӯй боз намудан** камбудӣ ва нуқсони касеро ба рӯяш гуфтан.

Айби ту ман бознамоям ба рӯй,
Гар ту нашӯиш, ту донӣ, машӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба айби** *касе* **пардохтан** айбҷӯӣ кардан, хурдагирӣ кардан.

Зинҳор ба айби кас мапардоз,
Қ-он айб туро расад ҳаме боз. *Шоҳин*

**АЙБА** *а.* عیبه 1. халта, саноҷ, ки аз чарм дӯхта мешавад; ҷомадон, тӯрбаи чармин.

Зиреҳи хос, ки ба ғоят писандида ва некӯ буд, ахтаҷиён аз айба андохта буданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ҷавшан.

**АЙББИН** عیب‌بین айбҷӯй; бадандеш, бадхоҳ.

Барбанд ду чашми айббинро,
Бикшой ду чашми ғайбдонро. *Шамси Табрезӣ*

**АЙБНОК** عیبناک дорои нуқсон, камбудинок.

Гирифтам, ки худ ҳастӣ аз айб пок,
Тааннут макун бар мани айбнок. *Саъдӣ*

**АЙБПӮШ** عیب‌پوش рӯпӯшкунандаи нуқсон, пинҳонкунанда ва бахшандаи хато.

Дидаи бадбин бипӯшон, эй карими айбпӯш,
З-ин далериҳо, ки ман дар кунҷи хилват мекунам. *Ҳофиз*

... Ки ҳар кас ба дил дорад аз фитна ҷӯш,
Ба вазъи мулоим шавад айбпӯш. *Бедил*

**АЙБШУ(Й)** عیبشو(ی) 1. айб поккунанда, несткунандаи айб, дуркунандаи айб; 2. *маҷ.* носеҳ, насиҳатгар.

**АЙБШӮЙ** عیبشوئی 1. айбпоккунӣ, нест кардани айб, дур кардани айб, аз айб тоза кардан ва тоза шудан; 2. *маҷ.* носеҳӣ, насиҳатгарӣ.

Нашуста зи худ ҳарфи айб аз нахуст,
Зи ту айбшӯӣ наёяд дуруст. *Ҷомӣ*

**АЙБҶУ(Й)** عیبجو(ی) бадгӯй, хурдагир; бадандеш, бадхоҳ.

Ало, эй хирадманди фархундахӯӣ,
Ҳунарманд нашнидаам айбҷӯӣ. *Саъдӣ*

Фарьёд зи дасти айбҷӯён,
В-аз гуфтушуниди талхгӯён! *Ҳилолӣ*

**АЙВОН** *а.* ایوان 1. кӯшк, қаср, кох.

Эй манзараву кох баровarda ба хуршед,
То гунбази гардон бикашида сари айвон. *Дақиқӣ*
Сиёвуш аз айвон ба майдон гузашт,
Ба бозӣ ҳаме гирди майдон бигашт. *Фирдавсӣ*

2. пеши хона, даҳлез.

Мурғи айвон зи ҳавли ӯ бипарид,
Гӯши мо бурду ҳалқи худ бидарид. *Саъдӣ*

◇ **айвони Зуҳал** *нуҷ.* осмони ҳафтум.

Биҷастӣ, баршудӣ бар тоқи атлас,
Бар айвони Зуҳал бастӣ муқарнас. *Ҷомӣ*

**айвони симобӣ** осмон; **айвони хок** рӯи замин.

Ман ба чунин тира шаби тобнок
Рахт бурун бурдам аз айвони хок. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АЙДУН** ایدون *ниг.* **эдун.**

**АЙДӢ** *а.* ایدی *ҷ.* **яд.**

**АЙЁМ** *а.* ایام *ҷамъ* 1. *ҷ.* **явм.**

Ба айём то барнаёяд басе,
Нашояд расидан ба ғаври касе. *Саъдӣ*

**айёму лаёлӣ** рӯзу шабҳо.

Саҳар афғон шудам, шоми ғарибон нола ҷӯшидам,
Надонистам зи яъси ҳаҷр айёму лаёлиро. *Оташӣ*

**айёму шуҳур** рӯзҳо ва моҳҳо.

Ба мурури айёму шуҳур ва курури аъвому духур шарҳи баъзе аз онҳоро сурати тақрир тавон дод. *«Илми симиё»*

2. рӯзгор; замон, даврон, вақт, фасл.

Чу кардӣ сарфи хоб айёми худро,
Магар дар хоб бинӣ коми худро? *Ҳилолӣ*

**айёми аҷуз** *ниг.* **бард (барди аҷуз); айёми гул** фасли баҳор.

Ҳофиз, манишин бе маю маъшуқ замоне,
Қ-айёми гулу ёсману иди сиём аст. *Ҳофиз*

**айёми дай** *киноя аз* фасли зимистон.

Зи баъди баҳор омад айёми дай,
Дар айёми дай хуш бувад ҷоми май. *Шоҳин*

**айём ба сар бурдан** зиндагонӣ кардан, умр гузаронидан, рӯзгор аз сар гузаронидан.

Ба ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе. *Саъдӣ*

**АЙЁР** *а.* عیار 1. одами серҳаракати баҳраҷӯ ба нафъи худ; чусту чолок, тардаст.

Маро дар Сипоҳон яке ёр буд,
Ки ҷанговару шӯху айёр буд. *Саъдӣ*

2. ҳилагар, маккор, фиребанда.

Савор ин сухан аз он айёр бовар намуда, дар рафтан таъҷил намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. таррор, дузд.

Ишқро ақл намехост, ки бинад, лекин
Ҳеҷ айёр набошад, ки ба зиндон наравад. *Саъдӣ*
Асас сар бароварду айёр низ,
Зи мардум тиҳӣ кӯю бозор низ. *Ҳотифӣ*

◇ **айёри мардафган** чашми маъшуқ.

Маро ҷон бахш бе дастурии чашм,
Аз он айёри мардафган чӣ пурсӣ? *Хисрави Деҳлавӣ*

**айёри осмон** моҳ.

Бар муҳоқи шаб сапедӣ шуд падид,
Чун а(й)ёри осмон бинмуд рӯй. *Хоқонӣ*

**бути айёр** маҳбубаи ҳилагар, маҳбубаи фиребанда, дилрабо.

Аз ту инсоф талаб мекунам аз баҳри худо,
Шеваи он бути айёри маро дидӣ? — Не. *Савдо*

**дилбари айёр** маҳбубаи шӯху зирак, дилфиреб, дилрабо.

Эй дилбари айёр, ба ту ёр тавон буд,
Ғамхои туро бо ту харидор тавон буд?! *Анварӣ*

**АЙЁРА** *а.* عياره *муаннаси* **айёр.**

Сӯи зулфаш рафтаму дидам, ки ин банди дил аст,
Ҷуз мани шабрав кӣ донад макри ин айёраро?! (2)
*Камоли Хуҷандӣ*
Айёраи офоқ аст ин ёр, ки ман дорам,
Бозичаи айём аст ин кор, ки ман дорам. (2) *Хоқонӣ*

**АЙЁРОНА** عيارانه дилфиребона, мафтункорона.

Чу дар шабгунлибос он маҳ ба гашти шаб бурун ояд,
Дилам з-он шакли айёрона дар қайди ҷунун ояд.
*Ҷомӣ*

**АЙЁРПЕША** عيارپيشه маккор, фиребгар; дузд.

Дузд гуфт: Ман айёрпешаам, шабу рӯз дар он андеша, ки моли касе бибарам. *«Нигори дониш»*

**АЙЁРӢ** عيارى 1. фиребандагӣ; дилрабоӣ.

Хадангаш рост ҳамчун дилрабоён,
Ба айёрӣ рабуда дил зи ёрон. *Хисрави Деҳлавӣ*
Басо фиребгилеме, ки чун шаб аз сари чарх
Рабояд афсари хуршедро ба айёрӣ. *Бедил*

2. тардастӣ, чустӣ.

Гарчи дар даҳр саҳархезтарам аз шабнам,
Зоҳиде нест ба айёрии ман дар олам. *Сайидо*

**АЙЁШ** *а.* عياش айшкунанда, касе, ки умр ба хушӣ мегузаронад; айшдӯст, айшпараст.

**АЙЁШӢ** عياشى умр ба хушӣ гузарондан, ишратпарастӣ, айшпарастӣ.

**АЙЗАН** *а.* ايضاً дубора, бори дигар, такроран; боз; низ.

**АЙЛУЛ** ايلول моҳи дувоздаҳӯми румӣ, ки мутобиқи моҳи сентябрь аст.

То чаман пажмурда гардад дар маҳи конуну дай,
То ҳаво тафсида гардад дар маҳи айлулу об. *Муиззӣ*

**АЙМАН** *а.* ايمن 1. муборак, хуҷиста; 2. номи водӣ, ки мувофиқи ақидаи динӣ гӯё Мусо дар он ҷо бо худо гуфтугӯ кардааст.

Он чӣ меҷуст аз дарахти водии Айман Калим,
Ҳиммати Мансурро нозам зи чӯби дор ёфт. *Соиб*

**АЙМОН** *а.* ايمان *ҷ.* **ямин** II; **аймони муғаллаза** савгандҳои сахт, савгандҳои шадид.

Паймони худро ба аймони муғаллаза муаккад сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аймони ғилозу шидод** яминҳои ғализ ва шадид, қасамҳои дурушту дағал ва сахту шадид.

Миёни ӯ ва бародарон мабонии муҳаббату видод ба аймони ғилозу шидод таъкид ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЙН** I *а.* عين номи ҳарфи бисту якӯми алифбои арабии тоҷикӣ (ع), ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 70 баробар аст.

**АЙН** II *а.* عين 1. чашм, дида, басар.

Эй, саводи қаламат айни саодатро нур,
Кӯҳли хатти ту бувад равшании дидаи ҳур. *Восифӣ*

**айни мурамммад** чашми бемор.

Рағми ҳасудони дин, кӯрии деви лаин,
Кӯҳли дилу дида дар айни мурамммад расид.
*Шамси Табрезӣ*

2. чашма, сарчашма.

Вораҳида аз ҷаҳони ория
Сокини гулзору айни ҷория. *Румӣ*

**айни Заҳро** номи чашмаи афсонавӣ; 3. асл, зот, асли ҳар чиз, моҳияту ҳақиқати ҳар чиз, худи худаш.

Айни девони адаброр ту чунон дорӣ ёд,
Ки адибон беҳ аз он ёд надоранд сифот. *Муиззӣ*
Наёбад мурод он, ки ҷӯянда нест,
Ки ҷӯяндагӣ айни ёбандагист. *Хоҷу*

◇ **айни вафо** назари вафо, вафодорӣ.

Ошиқе, к-ӯ дар тариқи ишқ содиқ мешавад,
Бар вай аз айни вафо маъшуқ ошиқ мешавад.
*Ибни Ямин*

**айни иноят** нигоҳи марҳаматомез, нигоҳи меҳрубонона, назари илтифот.

Гар назар аз айни иноят кунӣ,
Ҷумла муҳиммот кифоят кунӣ. *Низомӣ*

**айни шабоб** беҳтарин замони ҷавонӣ, давраи ҷавонӣ.

Ҷомӣ аз ғам мурд, чун таъхири қатлаш кард ёр,
Оҳ, к-аз бахти вай ин таъхир шуд айни шабоб.
*Ҷомӣ*

**АЙНАЙН** *а.* عينين *шакли дугонаи* **айн** II 1.

Ду морафсой айнайнаш, ду мор астанд зулфайнаш,
Ки ҳам заҳр аст морафсову ҳам заҳр аст тарьёқаш. *Манучеҳрӣ*

**АЙНАК** عينک олати шишагие, ки барои хуб дида тавонистан ва муҳофизати чашм ба чашм мегузоранд.

Саводи ғубори хату ранги гул
Бувад равшан аз айнаку ҷоми мул. *Бедил*

**АЙНО** *а.* عينا зани зебочашм.

**АЙНУЛКАМОЛ** *а.* عين‌الكمال чашмзахм, бадназарӣ, чашмрасӣ.

Гар ғаме бошад, шавад дилҳо малул,
В-ар бувад шодӣ, расад айнулкамол.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*
Дафъи айнулкамол чун накунад
Ранги нилӣ, ки бар рухи қамар аст. *Хоқонӣ*

**АЙНУЛЛАҲ** *а.* عين‌الله *д.* чашми худо; *маҷ.* лутфи худо.

Ту шаб ба равзаи набавӣ зинда дошта,
Айнуллаҳат ба луфти назар посбон шуда. *Хоқонӣ*

**АЙНУЛМАЛАҲ** *а.* عين‌الملح чашми доғи сафеддор; чашми иллатнок, чашми шилпуқ, чашми обрав.

Гирьяи ӯ н-аз ғам асту н-аз фараҳ,
Рӯҳ донад гирьяи айнулмалаҳ. *Румӣ*

**АЙНУЛЪАЁН** *а.* عين‌العيان бисьёр возеҳ, равшан.

Он ки ӯро чашми дил шуд дидбон,
Дид хоҳад чашми ӯ айнулъаён. *Румӣ*

**АЙНУЛЬЯҚИН** *а.* عين‌اليقين маълумоти аниқ, дониши дуруст, маълумоте, ки аз мушоҳида ва дарк намудани чизе пайдо шудааст.

Он чӣ шунидам, ба айнульяқин донистам. *Авфӣ*
Мирзо Ҳайдар ... китобе тасниф карда, дар он ҷо аз рӯи айнульяқин шаммае аз наводири ин ҳудуд дарҷ намуда. *«Таърихи Фаришта»*

**АЙНУЛҲАЁТ** *а.* عين‌الحيات *ниг.* **об (оби зиндагӣ).**

Обаш ... ба узубату латофат аз айнулҳаёт ва чашмаи салсабил хабар дода. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АЙНУССАВР** *а.* عين‌الثور *нуҷ.* номи ситораест, ки онро Дабарон низ мегӯянд.

Агар Айнуссавр аз марғзори сипеҳр ба дидан тасарруф дар ӯ нигарад, Симоки Ромеҳ ба синони сатват чашмаш бидӯзад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АЙНӢ** عينى **1.** мансуб ба айн II; **2.** аслӣ, зотӣ, худӣ; **3.** айнан монанд, баробар; **4.** *фалс.* объективӣ.

**АЙРӢ** *т.* ايرى чангак.

Бар гарданат зананд чу дузд айрии душох,
Аз коҳдон баранд суи дашт каш-кашон. *Сайидо*

**АЙСАР** *а.* ايسر **1.** чап, самти чап, тарафи чап.

Баъд аз он Сайида сангро ба тарафи айсари ӯ бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** осонтар, саҳлтар.

**АЙТОМ** *а.* ايتام *ҷ.* **ятим.**

Ӯ ҳукм кунад ва ба қатъ расонад ва моли айтом ва ғоибро некӯ муҳофизат намояд. (1) *«Ҷомеъ ут-таворих»*
Дурру марвориди тавқаш ашки атфоли ман аст.
Лаълу ёқути ситомаш хуни айтоми шумост! (1) *Анварӣ*

**АЙФУДА** ايفده беҳуда; ёва.

**АЙФУДАСАРӢ** ايفده‌سرى лофзанӣ, беҳудагӯӣ.

Ин айфудасарӣ ба чӣ кор оядт, эй фато,
Дарьёб донишу сухани беҳуда магӯӣ. *Рӯдакӣ*

**АЙШ** *а.* عيش **1.** зиндагӣ, ҳаёт, зиндагонӣ; **айши танг** зиндагии сахт, муфлисӣ, қашшоқӣ.

Сазад, к-аз айши танги худ бинолем,
Ки бо шеру паланг андар ҷуволем. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* хушӣ, хуррамӣ, шодмонӣ, хурсандӣ.

Не аз ту ҳаёти ҷовидон мехоҳам,
Не айшу танаъуми ҷаҳон мехоҳам. *Ҳилолӣ*
Зоҳидонро бахшише аз боғи айши бода нест,
Метавон ин қавмро чун ҷӯби хушки ток сӯхт. *Мулҳам*

**айши муҳанно** айши хуш ва ширин.

Бӯстон хонаи айш асту чаман кӯи нашот,
То муҳайё набувад айши муҳанно, наравем. *Саъдӣ*

**айшу тараб** хушиву шодӣ, хурсандиву фараҳ.

Қай бошад он, ки бинам аз давлати висолаш
Андӯҳу дард рафта, айшу тараб расида. *Ҳилолӣ*

◇ **айш бохтан** нишот варзидан, айёшӣ кардан.

Айш мебохтам ба бӯсаю май,
Ба дилею ҳазор дил бо вай. *Низомӣ*

**айш варзидан** ишрат намудан, хурсандӣ кардан, кайфу шодӣ кардан.

Ман ҳам аз чашми Ҳусн пинҳонӣ
Айш варзам ба ҳамдами ҷонӣ. *Мушфиқӣ*

**айш талх кардан** ногувор намудани нишот, халал расонидан ба тараб.

Ба ишва айши моро талх мекунӣ имрӯз,
Макун, ки ҳӯ шавадат ҳамчунин ба бадхӯӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**айш ҳаром кардан** халал расонидан ба хурсандӣ, вайрон кардан шодию хурсандиро.

Рақиб дар ҳарамат маҳрам асту ман маҳрум,
Ҳаром агар накунам айши ӯ, ҳалолаш бод. *Возеҳ*

**АЙШАФРӮЗ** عيش‌افروز тарабангез, айш гармкунанда, нишотовар.

Урфӣ, шаби иду бода айшафрӯз аст,
Май нӯшу тараб кун, ки ҳамин дам рӯз аст. *Урфӣ*

**АЙШОБОД** عيش‌آباد диёр ё маҳалли айш, ҷои маишат.

Ба айшободи ин маҳфил расидан,
Ман таҳқиқи ҷомаш ночашидан
Зи аҳли эътибору хуш дур аст,
Агар хушест, тафтише зарур аст. *Бедил*

**АЙШПАРВАР** عيش‌پرور дӯстдори айш, айшдӯст, айёш.

Маро буд ошное айшпарвар,
Муҳайё дошт доим ширу шаккар. *Сайидо*

**АЙШРОНӢ** عيش‌رانى айшу хурсандӣ кардан, кайфу сафо кардан.

Фақат асбоби дилхушӣ ва тариқаи айшрониашон ҳамин буд. *Садри Зиё*

**АЙЮҚ** *а.* عيوق *нуҷ.* номи ситораест сурхранг, ки дар тарафи рости Каҳкашон воқеъ аст.

Алам сар зи Айюқ бартар кашид,
Синон чашми сайёраро баркашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **ба Айюқ расонидан** *чизеро* ниҳоят баланд кардан; авҷ гиронидани чизе.

Нолаи рубоб ва захмаи чанг ба Айюқ расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**фиғон ба Айюқ кашидан** оҳу нолаи зиёд ва ниҳоят баланд кардан.

Ошиқ, ки фиғон кашад ба Айюқ,
Бошад зи ҳавои рӯи маъшуқ. *Ҷомӣ*

**АЙЮҲАННОС** *а.* ايهاالناس эй мардум!

Наърахо зад, халқ ҷамъ омад бар ӯ,
Габр, — гӯён, — айюҳаннос, аҳзиру! *Румӣ*

**АЙЮҲАССОҚӢ** *а.* ايهاالساقى эй соқӣ!

Ало ё айюҳассоқӣ, адир каъсан ва новилҳо,
Ки ишқ осон намуд аввал, вале афтод мушкилҳо. *Ҳофиз*

**АЙЮҲАССУКОРО** *а.* ايهاالسکارا эй мастон!

Бигзашт мавсими гул, шуд нолаҳои булбул,
То кай шароби мастӣ, ё айюҳассукоро! *Махфӣ*

**АЙЮҲО** *а.* ايها *калимаи нидо* **эй!**

**АЙҒОҚ||АЙҚОҚ** *т.* ايغاق||ايقاق беодоб, чапан; шӯрапушт, авбош.

Дар он марҳала ҷамъе айғоқон қасди Сайфиддини битикчӣ [котиб] ... карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Мудом табъи ман аз ваҷҳи ёр ночоқ аст,
Ки субҳу шом рафиқи рақиби айғоқ аст. *Шоҳин*

**АКБАР** *а.* اکبر кабиртар, бузургтар, калонтар.

Аз адаб ва самароти он қисми акбар ва ҳаззи авфар насиби ӯ расида бошад. *Низомии Арӯзӣ*

◇ **Номуси Акбар** *д.* лақаби Ҷабраил.

Даромад ногаҳон Номуси Акбар,
Сабукравтар аз ин товуси ахзар. *Ҷомӣ*

**рӯзи акбар** *д.* қиёмат, рӯзи маҳшар.

Сағиру кабир дар ноланву нафир омаданд ва фазаъи рӯзи акбар ва намунаи субҳи маҳшар дар ин марҳала зоҳир шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҷиҳоди акбар** ҷангу ҷидолӣ хунин; ҷангҳои бузурги динӣ.

**АКВОБ** *а.* اکواب *ҷ.* **куб; симгун аквоб** ҷомҳои нуқрагин.

Мисоли Парвин гуфтӣ, ки моҳи тӯбо буд,
Мисоли Ҷавзо мопанди симгун аквоб. *Муиззӣ*

**АКВОН** *а.* اکوان *ҷамъ* 1. *ҷ.* **кавн.**

Ҳаст дар таҷдиди аквон ин ҷаҳон,
Мешавад мислаш муҷаддад ҳар замон. (1) *Румӣ*

2. номи деве дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Кунун разми Аквон зи ман гӯш дор,
Ки чун буд бо Рустами номдор. *Фирдавсӣ*

**АКДАР** *а.* اکدر тиратар; тира.

Аксафу акдар ба сурати ҷунбандагон ба зуҳур меояд. *Аҳмади Дониш*

**АКДИШ||ИКДИШ** *т.* اکدش 1. омехта, имтизоҷъёфта.

Низомӣ акдиши хилватнишин аст,
Ки ниме сирка, ниме ангубин аст. *Низомӣ*

2. омехтаи ду хун, дурага.

Гиромӣ акдиш аст ин нақши дамсоз,
Падар ҳиндиву модар турки танноз. *Низомӣ*

3. *маҷ.* аспи дурага.

Наъл мебастанд рӯзе акдишонатро ба Рум,
Ҳалқае гум гашт аз он, дар гӯши қайсар ёфтанд.
*Заҳири Форьёбӣ*

4. *д.* нафси инсонист, ки гӯё аз лоҳутӣ — раҳмонӣ ва носутӣ — инсонӣ имтизоҷ (таркиб) ёфтааст; 5. маҳбуб; маҳбуба.

Ман на ба вақти хештан пиру шикаста будаам,
Мӯй сапед мекунад чашми сиёҳи акдишон. *Саъдӣ*

Танҳонишин надорад аз умр ҳеҷ лаззат,
Дарьёб ҳар ду олам, тартиби акдише кун. *Низорӣ*

**АКИД** *а.* اکید маҳкам, сахт, устувор.

Дар иқтинои ниамн ҳақиқӣ ва фазоили зотӣ, ... саъи балеғ ва ҷидди акид воҷиб донад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АККА** عکه номи паррандаи думдароз аз ҷинси зоғ.

Навои булбулу қумрӣ, хурӯши аккаву сор
Хиҷил кунанд ҳама лаҳнҳои хуньёгар. *Анварӣ*

**АККОЛ** *а.* اکال бисьёр хӯранда, бисьёрхӯр.

Дому дад ҷумла шуда акколи ризқ,
Не паи касбанду не ҳамколи ризқ. *Румӣ*

**АККОС** *а.* عکاس аксгиранда, сураткаш.

**АКЛ** *а.* اکل хӯрдан.

Даҳон баст Фазлӣ ба рӯзи сиём,
Зи шурби шаробу зи акли таом. *Фазлӣ*

Дарун то бувад қобили шурбу акл,
Бад-он тозарӯй асту покизашакл. *Саъдӣ*

**АКМАЛ** *а.* اکمل комилтар, пурратар, тамомтар.

Акмали мардумон касе бошад, ки қодиртарини эшон бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Тафовут омад андар чашми аҳвал,
Ки як ноқис бубинад, дигар акмал. *Бадрӣ*

**АКМАҲ** *а.* اکمه кӯр, нобино.

Зи килки ту ба ҷаҳон-дар бадеътар чӣ бувад,
Ки абками суханорову акмаҳи биност. *Муиззӣ*

Сар бароварданд боз аз нестӣ,
Ки бубин моро, гар акмаҳ нестӣ. *Румӣ*

**АКНОФ** *а.* اکناف *ҷ.* **канаф** II; **атрофу акноф** ҷонибу сӯй.

Сити карам ва саховати Ҳотам дар атрофу акнофи олам шоеъ шуд. *Авфӣ*

Аъёни худро ба атрофу акнофи мамолик равон гардонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АКНУН** اکنون ҳоло, ҳозир, ин вақт, ин лаҳза; айни ҳол; ҳамин дам.

Падар бояд акнун, ки бинад зи ман
Ҳунарҳову омӯзиши пилтан. *Фирдавсӣ*

... Гуфт: То акнун дар ҳисоб будам, бим буд, ки кори ман табоҳ шавад. *Аҳмади Дониш*

**ҳам акнун** ба зудӣ; дарҳол.

Хоҳам, ки хабар кунам ҳам акнун
З-ин ҳол касони подшоро. *Анварӣ*

**АКОБИР** *а.* اکابر *ҷамъ* 1. *ҷ.* **акбар; 2.** аъён, ашроф, бузургон; давлатмандон, мансабдорон.

Басе нишастам ман бо акобиру аъён,
Биёзмудамашон ошкору пинҳонӣ. *Рӯдакӣ*

Рӯзе дар маҷлисе ... ҷамъе аз занони акобир ва аъён ҳозир буданд. *Савдо*

**акобиру асоғир** калонону хурдон, ҳама.

Суханҳо ба арзи Мирзо Ҷаҳоншоҳ расониданд ва хотири акобиру асоғир итминон ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АКОБИРЗОДА** اکابرزاده бузургзода, ашрофзода.

Қозимбек ном теҳронӣ буд, муаллими акобирзода ва шоҳзодаҳои Русия. *Аҳмади Дониш*

**АКОЗИБ** *а.* اکاذیب *ҷ.* **укзуба.**

Маҷмӯи ақовили эшон акозибу аботил аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АКОЛИЛ** *а.* اکالیل *ҷ.* **иклил.**

**АКОСИРА** *а.* اکاسره *ҷ.* **кисро** 2.

Пеш аз ин дар миёни мулуки аср ва ҷабобираи рӯзгори пеш чун пешдодиён ва каён ва акосираву хулафо расме будааст... *Низомии Арӯзӣ*

Чун мулки акосира ва Аҷам ба дасти араб афтода..., мешояд, ки манъ аз шеър низ карда бошанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АКРАМ** *а.* اکرم киромитар; бахшандатар; бузургтар.

**АКРОД** *а.* اكراد *ҷ.* **курд I.**

Тоҷиддин ба дари қалъа рафт, аҷноди акрод ӯро роҳ надоданд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**АКС** *а.* عكس **1.** сурат, шакл, намуд, соя ва инъикос, ки дар шиша, дар чизҳои сайқалӣ, ҷилодор ва шаффоф дида мешавад, қалб ва чаппаи ҳар чиз дар рӯи чизи дигар.

Акси он лабҳои майгун дар шароб афтодааст,
Ҳайрате дорам, ки чун оташ дар об афтодааст? *Ҳилолӣ*

Зи баргаш ханҷаре бар чанг дорад,
Ба акси сояи худ ҷанг дорад. *Сайидо*

**акс пазируфтан** шаклу намуд ва инъикоси чизеро қабул кардан (гирифтан) ба худ.

Об аз гули рухсораи ӯ акс пазируфт
В-оташ ба сари ғунчаи гулнор баромад. *Саъдӣ*

**2.** партав ва шиоъ, ки бар сатҳи чизҳои шаффоф ва ҷилодор расида ба воситаи он ба чизҳои дигар меафтад.

Аз он май маро деҳ, ки аз акси ӯ
Чу ёқут гардад ба фарсанг санг. *Рӯдакӣ*

Шаробе дар қадаҳ карда дилафрӯз,
Ки аз аксаш ба шаб пайдо шавад рӯз. «*Равзат-ус-сафо*»

Арақ аз акси рухат сурх намояд аҷаб аст,
Нашунидем зи гул ранг пазируфта гулоб. *Савдо*

**акси офтоб** таъсири офтоб, нур, шуоъ ва гармии офтоб.

Набошад булъаҷаб, гар ман зи ишқат музтариб гардам,
Ҳарорат обро дар дил зи акси офтоб афтад. *Махфӣ*

**3.** зид, мухолиф, муқобил, баръакс.

В-ар бигуфтӣ: Ҳаст нонҳо бенамак,
В-ар бигуфтӣ: Акс мегардад фалак. *Румӣ*

Аз барои камтарин айше, ки акси муддаост,
Обрӯи хешро то чанд мерезӣ ба хок. *Ҳоҷӣ*

**акси натиҷа** натиҷаи баръакс, натиҷаи зидди матлаб.

Ба дил гуфтам, ин насиҳат коргар шуд, валекин афсӯс тамоми ин муқаддимот акси натиҷа дод. *Садри Зиё*

**кори акс** кори баръакс, кори ношуданӣ ва ғайримумкин, кори маҳол.

Қори акс аз чеҳраи шамъе ба акс афтодааст,
Акс бошад пеши мардум об бар болои коҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

**АКСАР** *а.* اكثر бештар, бисьёртар, миқдори зиёд; ҳиссаи зиёд, қисми зиёд; *муқобили* **ақал(л).**

Алиқулӣ ... мушоҳида намуд, ки лашкари фалокатасари он аксар бесар гаштанд. «*Фатҳнома*»

**аксари авқот** бештари вақтҳо.

Яке аз тифлони ҳамдарс аксари авқот қаранфул зери забон гузоштӣ. *Бедил*

**аксари айём** аксарияти рӯзҳо, рӯзҳои бисьёр.

Шоҳзода ... аксари айём соим буда ва ифтор ба нони хушку оби сард мекарда. *Аҳмади Дониш*

**АКСАФ** *а.* اكثف касифтар, ифлостар.

**АКСГИР** عكس گير он чӣ ки сурати чизеро инъикос мекунад; аксгиранда.

Оинаву об бувад аксгир,
Нест гилу санг тасаввурпазир*.

**АКСУН** اكسون *ниг.* **иксун.**

**АКТОФ** *а.* اكتاف *ҷ.* **китф.**

**АКУЛ** *а.* اكول бисьёр хӯранда, пурхӯр.

Он ки ширро руҷҳон ниҳод, марде акул аст. *Авфӣ*

**АКФАС** *а.* اكفس каҷпой.

**АКФО(Ъ)** *а.* اكفا(ء) *ҷ.* **куфв.**

Аз миёни ақрону акфо шуморо ... ихтисос додам. *Авфӣ*

Таваддуд талаби маваддати акфо ва аҳли фазл бошад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**АКФОН** *а.* اكفان *ҷ.* **кафан.**

Малик ҷумларо акфон сохта... тобуте тартиб дод. «*Равзат-ус-сафо*»

**АКФОЪ** *а.* اكفاء *ниг.* **акфо(ъ).**

**АКЬЯС** *а.* اكيس зирак, доно; зиректар, донотар, бокиёсаттар.

В-он гузин оинае, к-ӯ акьяс аст,
Андаке сайқалгарӣ ӯро бас аст. *Румӣ*

**АКҲАЛ** *а.* اكحل **1.** сурмагунчашм; **2.** *анат.* раги ҳафтандом, раги миёнаи даст.

Табибони шафақ мадхал кушоданд,
Фалакро сурхӣ аз акҳал кушоданд. *Низомӣ*

Чашми мо хуни дилу хуни ҷигар азбаски рехт,
Акҳалу ширьёни моро дам нахоҳӣ ёфтан. *Хоқонӣ*

**АЛАВӢ** *а.* علوى **1.** авлоди Алӣ.

Алавӣ гуфт: Мар-маро шафеъ,
Ҷадди ман бар ҳама шарифу вазеъ. *Саноӣ*

**2.** пайрав ва тарафдори Алӣ.

Дар бораи ман инъом карда гуфт: Фалон алавиро аз миён баргирӣ... «*Равзат-ус-сафо*»

**АЛАДДАВОМ** *а.* على الدوام доимо, бардавом, ҳамеша, пайваста, ҳамвора, мудом.

Чу бохабар бувад аз худ ниҳоли давлати ӯ,
Аладдавом ба боғи мурод борвар аст. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

Ман аладдавом ҳамчун шубон ҷамъияти хотир меандӯзам. *Аҳмади Дониш*

**АЛАЗ(З)** *а.* الذ лазиз, форам, дилкаш; дилхоҳтар, лазизтар, форамтар.

Суруд назди ман алаззи ашьёст. «*Равзат-ус-сафо*»

**АЛАЗЗАРУРА||АЛАЗЗАРУРАТ** *а.* على الضروره||على الضرورة ноҷор, лобуд, ногузир, аз рӯи ноҷорӣ, аз ноилоҷӣ.

Ҳарчанд гуфтанд, суд надошт, алаззарурат бирафтанд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**АЛАЙК** *а.* عليك **1.** бар ту; **2.** ҷавоби салом.

Сад салом ар шунавӣ аз пасу пеш,
Ба алайке накушоӣ лаби хеш. *Ҷомӣ*

**АЛАЙКАССАЛОМ** *а.* عليك السلام салом ба ту, дуруд бар ту.

Ба Рустам чунин гуфт, к-эй некном,
Агар дин пазирӣ, алайкассалом. *Фирдавсӣ*

**АЛАЙКУМ** *а.* علیکم **1.** ба шумо, бар шумо; **2.** ҷавоби салом.

Пас чу одам ту бар тану дилу ҷон,
Ояи ҳурмати алайкум хон. *Саноӣ*

**АЛАЙНО** *а.* علینا бар зарари мо, бар хилофи мо.

Хоҳӣ биитобӣ ту ба мо, хоҳ билутфӣ,
Додем ризо, ҳар чӣ лано, ҳар чӣ алайно! *Савдо*

**АЛАЙЯ** *а.* علی бар ман; **аззамону алай(я)** бар ӯҳдаи ман, замонаташ бар гардани ман; ман зомин.

Бахил бӯи худо нашнавад, биё, Ҳофиз,
Пиёла гиру карам варзу аззамону алай. *Ҳофиз*

**АЛАЙҲИ** *а.* علیه **1.** бар вай, бар ӯҳдаи ӯ; **2.** ба муқобили ӯ.

**АЛАЙҲИЛФАТВО** *а.* علیه‌الفتوی *д.* бар он аст фатво; раво ва ҷоиз (аст).

Чашму абрӯи ту гӯянд, ки дар мазҳаби мо
Ҳақ бувад куштани ошиқ ва алайҳилфатво.
*Камоли Хуҷандӣ*

**АЛАЙҲИМ** *а.* علیهم бар онон, бар эшон, ба онҳо.

**АЛАЙҲИССАЛОМ** *а.* علیه‌السلام осудагӣ бод бар вай.

**АЛАЛИНФИРОД** *а.* علی‌الانفراد бар сабили инфирод; ҷудогона-ҷудогона, алоҳида-алоҳида, танҳо-танҳо.

Зикри эшон алалинфирод карда шавад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АЛАЛИНҚИТОЪ** *а.* علی‌الانقطاع аз ҳам ҷудо шудан; иҷтиноб аз ҳамдигар, қатъи алоқа (муносибат) аз ҳамдигар.

**АЛАЛИТЛОҚ** *а.* علی‌الاطلاق **1.** мутлақо, мутлақан.

Бод гуфт: Қувват алалитлоқ кӯҳро собит аст, ки пои шикеб дар домани виқор кашидааст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳукамо гуфтаанд дар изҳори илм ва санъате, ки файёз алалитлоқ арзонӣ бар касе доштааст, бухл ва зайқат раво надорад. *Аҳмади Дониш*

**2.** умуман, ба таври куллӣ, куллиятан.

Матмӯъ ва маъмул аз макорими ахлоқи он махдум алалитлоқ он, ки сурат ва моводди ин амрро ба дидаи тадаббур назар фармоянд. *Восифӣ*

**АЛАЛИТТИСОЛ** *а.* علی‌الاتصال муттасил, пай дар пай, ҳамеша, ҳамвора.

**АЛАЛИҶМОЛ** *а.* علی‌الاجمال ҷамъу якҷоя, куллиятан, ба таври муштамил; хулосаи калом.

Ба сирри синаи ин дӯстон алаттафсил,
Ки даст гирию раҳмат кунӣ алалиҷмол! *Саъдӣ*

**АЛАЛЛАҲ** *а.* علی‌الله *калимаи нидо* паноҳ ба худо!

Зи фарьёди хармӯҳраву говдум
«Алаллаҳ» баромад зи руина хум. *Низомӣ*

**АЛАЛФАВР** *а.* علی‌الفور фавран, дарҳол, ба зудӣ; ҳозир, ба тезӣ, зуд.

Алалфавр ҷомаи худро чок намуда порча бардоштам ва ба риштае ҷароҳати ӯро маҳкам бастам.
*Аҳмади Дониш*

**АЛАЛХУСУС** *а.* علی‌الخصوص махсусан, хусусан; бегуфтугӯ, албатта.

Гар тафохур бувад зи хидмати ту,
Он тафохур алалхусус морост. *Муиззӣ*

Ҳамаи эҳсони ӯ ба ҳар як аз ақвиё ва зуафо алалхусус қиём бояд кард. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АЛАЛЪУМУМ** *а.* علی‌العموم умуман, ба таври умумӣ.

Фазилате, ки бар абнои рӯзгор морост,
Алалъумум шиносанд ноқидони басир.
*Заҳири Форьёбӣ*

**АЛАЛҚАТЪ** *а.* علی‌القطع қатъиян, қатъан; яқинан, ҳатман.

Димна гуфт: Эй Шанзаба, ба он чӣ ман ба яқин донистаам ва алалқатъ маълум карда, он аст, ки...
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**АЛАЛҲОЛ** *а.* علی‌الحال ҳозир, ҳамин вақт, ҳамин дам, ҳамин фурсат.

**АЛАЛҶУМЛА** *а.* علی‌الجمله мухтасар, хулоса.

Алалҷумла, бар фазилат ҳис кунад ва аз разилат манъ. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АЛАМ I** *а.* الم дард, озор, нохушӣ; ранҷ.

Султон фармуд, то ӯро бар фил нишониданд, то аз алами ҷароҳат истироҳат кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

Аспе, ки саворияш саросар алам аст,
Бе роҳу тариқ мисли ӯ асп кам аст. *Мушфиқӣ*

**алами бедаво** дарди бедаво, дарди давонопазир, беилоҷ; *киноя аз* кори ҷоранопазир.

Қофия маъюбу радиф нораво,
Иллати вазнаш алами бедаво. *Ҷомӣ*

**алам кашидан** ранҷ дидан, азоб кашидан.

Гоҳ аз дӯст ғаме, гоҳ зи душман аламе,
Ғами он чанд кашему алами ин то кай? *Ҳилолӣ*

**дар алам будан** ранҷ кашидан, азоб дидан.

Ғами дил бо ту нагӯям, ки ту дар роҳати нафс
Нашиносӣ, ки ҷигарсӯхтагон дар аламанд. *Саъдӣ*

**АЛАМ II** *а.* علم **1.** байрақ, роят,ливо, дурафш.

Алам сар зи Айюқ бартар кашид,
Синон чашми сайёраро баркашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

Алами илм по ба гил нагзошт,
Оламеро ба дӯши худ бардошт. *Бедил*

**2.** нишон, аломат; **3.** *маҷ.* машҳур, шӯҳратьёфта.

Дар адл қадамзанон алам бош,
Дар ҷурм назаркунон ҳакам бош. *Файзӣ*

Ба наққоши алам чун килки Монӣ,
Равон дасташ саҳоби зиндагонӣ. *Сайидо*

**4.** *маҷ.* гурӯҳе аз лашкар, одамони зери як байрақ.

Муҳаллаб гуфт, ки агар ҳар оина маро бояд рафтан аз ҳар аламе марде бо ман фирист ва аз рафтани ман касеро огоҳ макун.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**алам барафрохтан** а) пайдо шудан, зоҳир гаштан.

Он лолаву гул, ки бӯстон сохт ҳама,
Доно зи куҷо алам барафрохт ҳама.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) шӯҳрат пайдо кардан, машҳур шудан.

Худойро мададе, эй далели роҳ, ки ман
Ба кӯи майкада дигар алам барафрозам. *Ҳофиз*

**алам бардоштан** а) байрақ бардоштан.

Ақл ҳам кишвари бадан бигзошт,
Аз паи Дил шуда алам бардошт. *Мушфиқӣ*

б) *маҷ.* эълон кардан, ошкор намудан.

Шоҳи маънӣ туӣ, алам бардор,
Сӯи мулки сухан қадам бардор! *Ҳилолӣ*

**алам бардоштани шаҳи ховарон** *киноя аз* баромадани офтоб.

Чун шаҳи ховарон алам бардошт,
Парда аз рӯи субҳидам бардошт... *Мушфиқӣ*

**алам барзадани хисрави субҳ** *киноя аз* баромадани офтоб, тулӯи офтоб.

Хисрави субҳ чун алам барзад,
Лашкари шомро ба ҳам барзад. *Ҷомӣ*

**алам баркашидан** а) байрақ бардоштан; б) *маҷ.* намоён шудан, зоҳир гардидан.

Алам баркаш, эй офтоби баланд,
Хиромон шав, эй абри мушкинпаранд! *Низомӣ*

**алам баровардан** намоён гардидан.

Эй меҳр, биё, алам баровар,
Эй субҳ, ту низ дам баровар! *Ҳилолӣ*

**алам берун задан** пайдо шудан, намоён гардидан.

Не, хато гуфтам, зи зери хок баъд аз муддате
Оташи доғи шаҳидонаш алам берун задаст. *Ҷомӣ*

**алам гардидан** (*ё* **гаштан**) а) машҳур шудан, шӯҳрат ёфтан.

Зи ҳусни аҳд ба олам агар алам гардӣ,
Ливои рифъати ту бигзарад зи чархи баланд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

б) баланд шудан, боло гирифтан.

Ба навбаҳор ҷаҳон тоза гашту хуррам гашт,
Дарахти сабз алам гашту хок мӯълам гашт. *Кисоӣ*

Ҳар куҷо оташ алам гардад, пару боли ман аст,
Нест чун мурғи кабоб аз сӯхтан андешаам. *Сайидо*

**алам задан** а) сар задан, ошкор ва ҳувайдо шудан.

Шуд синаам шикоф-шикоф аз ҳаданги оҳ
В-аз ҳар шикоф оташи дил мезанад алам. *Ҷомӣ*

б) шӯҳрат ёфтан, ном баровардан.

Ба маъшуқӣ алам зад дар раҳи ишқ,
Ки созад оламеро огаҳи ишқ. *Бадрӣ*

**алам задани хисрави ховар** *киноя аз* баромадани офтоб.

Саҳар чун хисрави ховар алам бар кӯҳсорон зад,
Ба дасти марҳамат ёрам дари уммедворон зад. *Ҳофиз*

**алам задани хуршед** *киноя аз* баромадани офтоб.

Ногоҳ насими субҳдам зад,
Хуршед бар осмон алам зад. *Ҳилолӣ*

**алам задани шамъ** *киноя аз* фурӯзон шудани шамъ, равшан шудани шамъ.

Шамъ кай барзанад ба хона алам,
Рахт барбандад аз миёна зулам. *Ҷомӣ*

**алам кардан** а) машҳур кардан, баландовоза намудан, шӯҳрат додан.

Гарам чанде алам кардӣ ба савдо,
Чу оташ сӯхтӣ хунам дар аъзо. *Нозим*

б) бардоштан, баланд кардан.

Чу шамшери шуҷоатро алам кард,
Ба як теғ устухонашро қалам кард. *Ҳилолӣ*

в) баланд овезон кардан.

Яке рустоӣ сақат шуд хараш,
Алам кард бар токи бустон сараш. *Саъдӣ*

**алам шудан** шӯҳрат пайдо кардан, машҳур шудан.

Ҳар кӣ алам шуд ба сахову карам,
Банд нашояд, ки ниҳад бар дирам. *Саъдӣ*

**алами** *чизе* **(бар)афроштан** изҳори чизе кардан, намоён гардонидан чизеро.

Ҳар рӯз алами мубоҳот афрошта, табанги ҳалво бар сар мегузошт. *Савдо*

Ҳар кӣ дар майдони ҳиммат алами ҷаҳд барафрошт,... зудтар ба мақсад расид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **алами кофурӣ** барфи сафед; ишора ба мавсими пирӣ.

Ёфт зарбафти хазонам алами кофурӣ,
Ман ҳамон сундуси найсон ба Хуросон ёбам. *Хоқонӣ*

**алами рӯз** *киноя аз* офтоби субҳгоҳӣ.

**АЛАМБАР** علم بر байрақдор, байрақбар.

Не, не, ба базми шодию рӯзи ваға-ш ҳаст
Қайхисрав обдору Сикандар аламбараш. *Хоқонӣ*

**АЛАМДОР** علمدار байрақдор, байрақбардор, ливобардор.

Чун садои нафир ва наъраи каррано(й) ба гӯш расид,... аламдорон аламҳоро барафроштанд.
*«Фатҳнома»*

**АЛАМРАСИДА** الم رسیده азобдида, ранҷдида, кулфатзада; маҳзун, ғамгин.

Алқисса, ки он ситамкашида,
Меҳнатзадаву аламрасида
Дар ҷораи кори хештан буд,
Во ҳар чӣ расид, дар сухан буд. *Ҳилолӣ*

**АЛАН** *а.* علن **1.** ошкор шудан; ошкор будан.

Гоҳ сирри ноз ифшо мекунад бо аҳли ишқ,
Гоҳ рози ганҷ пинҳон менамояд аз алан. *Васлӣ*

**2.** ошкоро, рӯйрост, ҳувайдо.

Мезад оташ баҳри шамъ афрӯхтан,
То сири овозро бинад алан. *Румӣ*

**АЛАРРАСМ** *а.* علی الرسم мувофиқи расму одат, аз рӯи расму одат.

Ҳазрати волидам аларрасм барои додани ҳисобот ва аризаи маъмулӣ аз дунболи амир рафтанӣ шуданд. *Садри Зиё*

**АЛАРРАҒМ||АЛОРАҒМ** *а.* علی الرغم||علی رغم: **аларрағми, алорағми...** бар рағми..., бар хилофи..., бар акси..., зидди майлу хоҳиши...

Хисрав ба тори мӯи ту ҷон медиҳад, дигар ҷаҳон,
Гарчи аларрағми манӣ, ҷону ҷаҳони дигарон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Имшаб, ба ростӣ, шаби мо рӯзи равшан аст,
Иди висоли дӯст алорағми душман аст. *Саъдӣ*

**АЛАССАБОҲ** *а.* علی الصباح бомдодон, субҳгоҳон, пагоҳирӯзӣ, саҳаргоҳ(он), ҳангоми субҳ.

Ба оби равшани май орифе таҳорат кард
Алассабоҳ, ки майхонаро зиёрат кард. *Ҳофиз*

Дидем боз он рухи зебо алассабоҳ,
Имрӯз субҳи мо чӣ муборак дамида буд!
*Камоли Хуҷандӣ*

**АЛАССАВИ(Й)Я** *а.* علی‌السویه мусовӣ, баробар, ба ҳам баробар.

[Шер гуфт]... адаму вуҷуди ӯ [Шанзаба] алассавия аст, вухушро ба гӯшти ӯ меҳмонӣ хоҳам кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Подшоҳ... аспонро аласcавия ба умаро қисмат кард. *«Таърихи Фаришта»*

**АЛАССАВО** *а.* علی‌السوا баробар, яксон, мусовӣ.

Нисбати ӯ дар қурбу бӯъд ба тарафайн аласcаво бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Он чӣ ҳаст, аласcавост, мӯъмину муваҳҳид ва ҳама ҳайвонот дар он шариканд. *Аҳмади Дониш*

**АЛАСТ** *а.* الست **1.** *д.* ибораест аз ояти Қуръон ба маънии: оё ман нестам (худои шумо)?; **2.** *д.* азал, нахуст, аввал (ба маънои ибтидои офариниш, аҳди аввал), ки дар он худо тақдири одамонро муайян кардааст; ◇ **аласти ишқ** хитоби аҳди ишқ, тақдир ва сарнавишти ишқ.

Чун аласти ишқ бишнидӣ ба ҷон,
Аз балои нафс безорӣ ситон. *Аттор*

**аҳди аласт** *д.* рӯзи азал, ибтидои офариниши олам ва муайян шудани қисмату тақдири одамон.

Магар бӯе аз ишқ мастат кунад,
Талабгори аҳди аластат кунад. *Саъдӣ*

**масти аласт** масти азалӣ, масти ҳамешагӣ.

Қоҳилии ман забонамро бибаст,
Ҳамчу маҳви бодаю масти аласт. *Румӣ*

**рӯзи аласт** рӯзи азал, рӯзи нахуст(ин).

Надорам бок, Имло, гар бувад майхона маъвоям,
Рақам бар ном бошад бода аз рӯзи аласти мо. *Имло*

**АЛАТТАФСИЛ** *а.* علی‌التفصیل муфассалан, ба таври муфассал, ба таври васеъ.

Ба сирри синаи ин дӯстон алаттафсил,
Ки даст гирию раҳмат кунӣ алалиҷмол. *Саъдӣ*

**АЛАТТАЪҶИЛ** *а.* علی‌التعجیل бо шитоб, ба зудӣ, ба суръат, шитобкорона.

**АЛАТТАҲҚИҚ** *а.* علی‌التحقیق дар ҳақиқат, ҳақиқатан, аз рӯи ҳақиқат.

**АЛАФ** *а.* علف гиёҳ, гиёҳи сабз; хӯроки чорпо.

Эшон андар биёбон таом ва алаф намеёфтанд ва он сол қаҳт буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чарх туро баҳри шараф сохта,
Ту тани худ деги алаф сохта. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **алафи теғ (ё шамшер) шудан** аз дами шамшер гузаштан, бо шамшер кушта шудан.

Бештари баддилону тарсандагон алафи шамшер мешаванд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АЛАФГОҲ** علفگاه алафзор, ҷоҳое, ки алаф мерӯяд, ҷои чаридани ҷонварон.

Алафгоҳи мурғони ин кишвар ӯст,
Агар шири мурғат бибояд, дар ӯст. *Низомӣ*

**АЛАФДОР** علفدار нигоҳбони алафзор; касе, ки алафхӯрӣ хӯрокворӣ тайёр мекунад.

Алафдорон бар он шуданд, ки алафҳоро бар сар гирифта, ҷиҳати мавошӣ берун баранд. *«Таърихи Фаришта»*

**АЛАФЗОР** علف‌زار замине, ки дар он алаф фаровон мерӯяд, ҷои сералаф, сабзазор.

Куҷо буд алафзору оби равон,
Фуруд омад он ҷойгаҳ паҳлавон. *Фирдавсӣ*

Подачӣ дилбар надорад кор бо буду набуд,
Меравад дунболи ҳар кас, то алафзоре намуд. *Сайидо*

**АЛАФХОР** علف‌خوار **1.** алафхӯранда, алафхӯр монанди асп, гов, шутур ва ғ.; **2.** чарогоҳ, алафзор.

Ҳало, эй сорбон, уштур бихобон,
Аз ин хуштар куҷо бошад алафхор. *Шамси Табрезӣ*

[Муғулҳо] гуфтанд: Чун ба ҷонибайн тариқи ягонагӣ маслук аст, ба алафхор омадаем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЛБАТТА** *а.* البته ҳатман, бе чуну чаро, қатъан, ба таври яқин, мутлақо.

З-оташинрӯе ҷудо меафканад даврон маро,
Чун шарар албатта хоҳад кушт ин ҳиҷрон маро. *Фузулӣ*

Гуфт: Он чӣ ризои модарон аст,
Албатта ризои мо дар он аст. *Шоҳин*

**АЛБОБ** *а.* الباب *ҷ.* луб(б).

Чунон ки абр сақ(қ)ои гул асту сарву суман,
Рубоб қути замир асту соқии албоб. (2) *Шамси Табрезӣ*

**АЛВАДОЪ||АЛВИДОЪ** *а.* الوداع *калимаи нидо* дар вақти ҷудо шудан ба якдигар ва дар ҳангоми мусофират гуфта мешавад.

Яме дар чашм дорам, алвидоъ, эй ранҷи махмурӣ,
Ки имшаб мавҷи ашке бурдаам то домани мино. *Бедил*

**АЛВИЯ** *а.* الویه *ҷ.* ливо.

Гӯяд: Бихӯр, к-ат нӯш бод, ин ҷоми май аз бомдод,
Эй аз дари мулки Қубод бо тахту тоҷу алвия! *Манучеҳрӣ*

**АЛВОН** *а.* الوان *ҷамъ* **1.** *ҷ.* лавн.

Даме сад хон ба чандин ранг чиданд,
Зи ақсоми таом алвон кашиданд. (2) *Ҳозиқ*

**2.** *маҷ.* хӯрокҳои гуногун, нозу неъматҳо.
Зи алвонҳо, ки хондӣ гирди хонаш,
Надонистӣ чӣ бурдӣ меҳмонаш. *Низомӣ*

**алвони неъмат** хӯрокҳои гуногун.

Ҳорунаррашид матбахиро бихонд ва ҳукм кард, ки фардо бояд ки ҳариса созӣ, чун рӯзи дигар шуд, алвони неъмат овард ва ҳариса наёвард. *«Ҳористон»*

**3.** гуногун, ранг ба ранг.

**АЛВОНҶ** الوانج арғунчак, танобе ки ду нӯгашро ба ду ҷой банд намуда, дар миёнаш барои шинондан ё хобондани кӯдак ҷой тайёр мекунанд.

Чун кӯдаки инҷиқ, ки ба алвонҷ бихобад,
Ҷуз дар хами зулфат дилам ором надорад. *Шоҳин*

**АЛВОС** *а.* الواث *ҷ.* лавс.

**АЛВОҲ** *а.* الواح *ҷ.* лавҳ.

Дар ин шаҳр рухом бисёр аст... чунон ки аз санг алвоҳ месозанд. (1) *Носири Хисрав*

Ғубори мову ман аз сафҳаи хаёл бишӯй!
Чӣ суд шустани таҳрири машқ аз алвоҳ? (1) *Бедил*

**алвоҳи айём** сафҳаи рӯзгор.

Хусусан рақами маннонию хайр ба ҳеҷ навъ аз алвоҳи айём маҳв намешавад. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**АЛИББО** *а.* الباء *ҷ.* **лабиб.**

**АЛИЛ** *а.* عليل бемор, касал, дардманд; иллатнок; нотавон.

Зи қорурааш ҷуст аз он пас далел,
Надидаш тан аз ҳеҷ иллат алил. *Ҷомӣ*

[Шукурбек]... мол аз тавонгарони бахил ситада, ба мустаҳиққони алил расондӣ. *Аҳмади Дониш*

**шифои алил** давои бемор.

Ҳавои он саҳеҳ аст ва насими он шифои алил. *Авфӣ*

**АЛИМ** I *а.* اليم дарднок, дардоваранда, аламнок, пуразоб.

Ишқ аз ақл ҳаменоладу Исмат зи рақиб,
Рӯҳро сӯҳбати ноҷинс азобест алим. *Исмат*

Чун рахт бубаст з-ин ҷаҳон хоҷӣ Азим,
Гуфтам, зи дилам гирифта шуд хори алим. *Садри Зиё*

Бар дилам ҳасрати асҳоб балоест бузург,
Бар танам фурқати аҳбоб азобест алим.
*Заҳири Форьёбӣ*

**АЛИМ** II *а.* عليم **1.** олим, доно, бодониш.

Комили нашъаи алим шудан
Нест мумкин ба ҷуз ҳаким шудан. *Бедил*

**алими олимон** сардафтари уламо, садри аҳли илму фазл; **2.** *д.* яке аз сифатҳои худо.

Бинвозу биомурз, бикун афву каромат,
Бар бекасии мо чу алимию хабирӣ. *Исмат*

**АЛИМАЛЛОҲ** *а.* علم‌الله *д.* «худо медонад», «худо гувоҳ аст».

Алималлоҳ, зи ман ғамзадатар
Ҳеҷ кас нест зи ихвони Асад. *Хоқонӣ*

**АЛИФ** I *а.* الف номи ҳарфи якӯми алифбои арабии тоҷикӣ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 1 баробар аст; **алифи васл(ия)** алифест, ки аз рӯи қоидаи имлои арабӣ, дар калимаҳои мураккаб навишта мешавад, аммо хонда намешавад, мас. алалхусус على الخصوص

Бидон, ки чун алифи васл бошам аз хорӣ,
Ки ном набваду бинанд халқ дидорам. *Хоқонӣ*

**чу(н) алиф** рост.

Чун лом-алифанд ҳар ду як ҷо,
Ту чун алиф истода танҳо. *Ҷомӣ*

Зи заъф нест миёни ману алиф фарқе,
Фитодаам чу алиф баски дар миёни фироқ. *Шоҳин*

◇ **алифи истиво** хатти истиво, экватор; **алифи пушт** *киноя аз* ростии қомат.

Эй хоҷа, аз ин мору аз ин боз ҳазар кун,
Зеро алифи пушти ту з-инҳост шуда дол.
*Носири Хисрав*

**алифи «то»** он қисми ҳарфи итқӣ (ط), ки ба як алиф монанд аст.

Алифи «то» чу дастаи танбӯр
Мил дар чашми «ваҳм» карда яқин. *Бедил*

**алифи қад (ё қомат)** *киноя аз* ростӣ ва нозукии қомати маъшуқа.

Ҳар сарв, ки дар чаман барояд,
Пеши алифи қадат чу нун бод! *Ҳофиз*

Нест бар лавҳи дилам ҷуз алифи қомати ёр,
Чӣ кунам, ҳарфи дигар ёд надод устодам. *Ҳофиз*

**алиф аз бо надонистан** бисьёр нодон будан; сахт гаранг шудан, сарсон шудан.

Агар худ ҳафт сабъ аз бар бихонӣ,
Чу ошуфтӣ, алиф аз бо надонӣ. *Саъдӣ*

**алиф бар синаи гардун кашидан** бефоида оҳу нола кардан.

Ба ёдаш оҳ аз дил чун кашидӣ,
Алиф бар синаи гардун кашидӣ?! *Нозим*

**алиф бар хок кашидан** хиҷолат кашидан, шарм кардан.

Зи соя сарву санавбар алиф кашад бар хок,
Ба ҳар чаман, ки кунад ҷилва қадди раъноят. *Соиб*

**АЛИФ** II *а.* اليف анис, дӯст, ҳамдам, ҳамнишин.

Шамъу халвову яке ҷоми латиф,
Ҳадья оварду биёмад, шуд алиф. *Румӣ*

З-ин пеш ба ҳам ҳариф будем,
Чун лому алиф а л и ф будем. *Ҷомӣ*

**АЛИФВОР** الفوار *ниг.* **алифосо.**

**АЛИФДОҒ** الفداغ доғе, ки ба сурати алиф месӯзанд; аломате, ки бар рони аспон мениҳанд.

Дигар нест аслан дар ин шак маро,
Ки сӯзад алифдоғи мехак маро. *Ваҳид*

**АЛИФЛОМ** الفلام **1.** ҳарфи алиф (ا) бо ҳарфи лом (ل), шакли якҷояшудаи лом бо алиф (لا); **2.** *маҷ.* чизи баҳампечида; **3.** *киноя аз* қомати ёр ва зулфи ӯ.

Ҷон ёфт зи қадду зулфаш ором,
Алҳамд, ки дидам он алифлом. *Ҳилолӣ*

**АЛИФОСО** الفآسا монанди алиф, рост; мисли алифе, ки дар калимаи «ҷон» байни «ҷим» ва «нун» воқеъ шудааст(جان).

Ба дил меҳри ту дорад Туғрал аз ағьёр пинҳонӣ,
Биё, сӯям алифосо миёни ҷон диҳам ҷоят. *Туғрал*

**АЛИФУЛҚАД** *а.* الف‌القدростқомат, мавзунқад.

Ӯ [наснос] ҳайвонест, ки дар биёбони Туркистон бошад, мутаносибулқома, алифулқад, аризулазфор ва одамиро азим дӯст дорад. *Низомии Арӯзӣ*

**АЛИҚ** *а.* عليق хӯроки чорво, алаф ва еми ҳайвонот.

Ҳар рӯз алиқи улоғони ӯро бар аҳли бозор тақсим мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЛИЧА** اليجه алоча, порчаи абрешимӣ ё пашмӣ, ки бо даст бофта мешавад.

**АЛКАН** *а.* الكن забонгирифта, тутила, сактазабон.

Аз ин нуранд ғофил чанд аъмо
В-аз ин нутқанд мункир чанд алкан! *Хоқонӣ*

Дебочаи даъвӣ ҳама бар раҳгузар андохт,
Алкан шуду дебои фасоҳат зи бар андохт. *Исмат*

**АЛЛОМ** *а.* علام бисьёр донанда, бисьёр доно, олим.

**АЛЛОМА** *а.* علامه донандаи илмҳо, донишманд, бисьёр доно.

Он ки сабақ хонду сияҳнома гашт,
Хат кашаш, ар худ ҳама аллома гашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Сад ҳайф, ки шоирони фозил
Аллома кунанд васфи ҷоҳил! *Ҳилолӣ*

**АЛЛОФ** *а.* علاف **1.** алаффурӯш, коҳфурӯш; **2.** ғалла ва ордфурӯш.

**АЛЛОФӢ** علافی **1.** касби аллоф; **2.** бозори ғалла ва орд.

Рӯзе гузорашон ба аллофӣ афтод. *Садри Зиё*

**АЛЛОҲ** *а.* الله худо; **аллоҳу акбар** а) *д.* худо бузург аст; б) номи дарае дар Эрон, ки оби рӯди Рукнобод аз он ҷо ҷорӣ мешавад.

Чӣ хуш сапедадаме бошад он, ки бинам боз
Расида бар сари Аллоҳу Акбари Шероз! *Саъдӣ*
Фарқ аст аз оби Хизр, ки зулмот ҷои ӯст,
То оби мо, ки манбааш Аллоҳу Акбар аст. *Ҳофиз*

**аллоҳу аълам** *д.* худо медонад; худо беҳтар медонад; **аллоҳу маак** худо бо ту.

Эй дили реши маро бо лаби ту ҳаққи намак,
Ҳақ нигаҳ дор, ки ман меравам, аллоҳу маак.
*Ҳофиз*

**АЛМОС** الماس **1.** яке аз сангҳои маъдании гаронбаҳост, ки бағоят сахт, шаффоф ва мавҷдор аст; **алмоси холдор** алмоси нуқсондор.

Нақш доғи айб бошад лавҳҳои содаро,
Қиматаш нозил шавад, алмос чун шуд холдор.
*Соиб*

**2.** *маҷ.* шамшер, теғ.

Шунидам, ки бошад забони сухан
Чу алмоси буррону теғи кухан. *Абӯшакури Балхӣ*
Ту гуфтӣ, ки алмос ҷон дорадӣ,
Ҳамон гурзу найза забон дорадӣ. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* раъду барқ.

Ҳаворо ту гуфтӣ ҳама барфурӯхт,
Чу алмос рӯи заминро бисӯхт. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* дандон.

Аз лаъл ҳиҷоб созад алмос
Рухсораи ҳамчу каҳраборо. *Анварӣ*

**5.** *маҷ.* сиришк, оби дида.

Ба гирья з-остин алмос меруфт,
Сиришкаш сангро з-алмос месуфт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **алмоси фикрат** тезии фикр, бурроии ҷавҳари ақл.

Бар сари ҷамъ ошкорову нуҳуфт,
Сад гуҳар з-алмоси фикрат суфту гуфт. *Ҷомӣ*

**алмосро мум кардан** *киноя аз* мулоим кардани дилҳои одамони дағал ва дурушт.

Яке нома, к-алмосро мум кард,
Ҳама Ҳиндро ҳиндуи Рум кард. *Низомӣ*

**алмос аз арзиз шикастан** тезиро бо мулоиматӣ бартараф кардан; ҷаҳлро бо ҳалимӣ мағлуб кардан.

Биёром, тундӣ раҳо кун зи даст,
Ки алмос з-арзиз бояд шикаст. *Низомӣ*

**алмос андар басар афшондан** бенур шудан ва кӯр шудани чашм.

Аз ҳаҷри ту дар чашмам хуршед шавад суфта,
К-аз бас ки маро алмос андар басар афшонад.
*Хоқонӣ*

**АЛМОСГУН** الماس‌گون алмосмонанд.

Ба каф карда қуллоби алмосгун,
К-аз он пилро даркашидӣ нагун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ханҷари алмосгун** ханҷари тези дурахшанда.

Ситода ба бом озарипайкаре,
Баровarda алмосгун ханҷаре. *Хоҷу*

**АЛМОСПАЙКОН** الماس‌پیکان тири тезе ки нӯгаш пӯлодин аст.

Яке тири алмоспайкон ҳаданг
Ба чарх андарун рондам бедаранг. *Фирдавсӣ*
Пирам, аммо оҳи ман аз ҳафт гардун бигзарад,
Новаки алмоспайкон дар камон бошад маро. *Сайидо*

**АЛМОСТАРОШ** الماس‌تراش **1.** касе, ки алмос метарошад; **2.** асбоб ва олати алмостарошӣ.

Ишқ бар доғи дилам судаи алмос афшонд,
Дурри ашкам чӣ аҷаб гар бувад алмостарош.
*Саиди Ашраф*

**АЛМУДОМ** *а.* المدام шароб (биёред)!

Мечакад жола бар рухи лола,
Алмудом, алмудом, ё аҳбоб! *Ҳофиз*

**АЛО** I الا *калимаи нидо* эй!, ой!, ҳой!, ҳон! (изҳори хурсандӣ, шодӣ ва шавқу завқ).

Ало, эй тӯтии гӯёи асрор,
Мабодо холият шаккар зи минқор! *Ҳофиз*
Ало, шоҳе, ки фарзинваш рақиби каҷ ба ӯ ҳамдам,
Маро ӯ бегунаҳ аз ростӣ рухмот месозад. *Туғрал*

**ало! — гуфтан** Огоҳ бош! Ҳушьёр бош! — гуфтан.

Хитоби хуш ба ту, он қадар ки хушьёрӣ!
Касе ба мардуми бехуд нагуфтааст: «Ало!» *Бедил*

**ало задан** бой додан, бохтани қиморбозон; ноомади қимор.

Чанд равӣ дар ҳаваси чиккаву пуккаи буҷул,
Бахт, ки нест ёварат, ҳар чӣ занӣ — ало занӣ!
*Савдо*

**АЛО** II *а.* علی **1.** *пешоянди арабӣ* ба, бар, ба таври, бо, барои ва ғ. мас. 'алозаъм', 'алорағм', 'алоқадр'; **2.** олӣ, боло, баланд.

Бо рухи рахшон чун гардӣ, — маҳе бар фалакӣ...
Бар самовоти ало баршуда з-эшон лаҳабе!
*Манучеҳрӣ*
Он ки бошад боргоҳи иззаташ авҷи ало,
В-он ки мебошад ҳисори давлаташ лоинфисом.
*Мирзо Шариф*

**АЛОАЙИҲОЛ** *а.* علی‌ای‌حال ба ҳар ҳол, ба ҳар ҳолат, ба ҳар вазъият, дар ҳар сурат.

Алоайиҳол Рой Тиҳур омада, қалъаи Тиҳандаро як солу як моҳ муҳосира намуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**АЛОЗАЪМ** *а.* علی‌زعم: **алозаъми** бино бар ақидаи..., ба гумони..., ба фикри...

Алозаъми шоҳон... доия намуд, ки бо ... ҳоким ..., васлат намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**АЛОЗОЛИК** *а.* علی‌ذالک бино бар ин, мувофиқ бар ҳамин, ба ҳамин қарор.

**АЛОИМ** *а.* علایم *ҷ.* **аломат.**

**АЛОИҚ** *а.* علایق *ҷ.* алоқа.

Дилу ҷон бастаи зулфат, ба рухат меҳр чӣ варзам?
Ишқро шарти нахустин чӣ бувад? — қатъи алоиқ! (1) *Ҷомӣ*

Барам хаёли таҷарруд, вале зи зулфи бутонам
Даромадаст ба гардан ҳазор гуна алоиқ. (1)
*Камоли Хуҷандӣ*

**алоиқи рӯзгор** гирифториҳо, вобастагиҳо, пайвастагӣ ва муносибатҳои зиндагӣ.

**АЛОКУЛ(Л)** *а.* علی کل: **алокулли ҳол** дар ҳамаи ҳол, дар ҳар ҳол, ба ҳар ҳол.

Медонист, ки алокулли ҳол мамлакати сомониён ба ӯ ояд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АЛОЛО** علالا бонг, ғавғо, ғулғула, ғалоғула.

... 3-он ки аз бонгу алолои сагон
Ҳеҷ во гардад зи роҳе корвон? *Румӣ*

Чун теғ кашад ба сад алоло,
Пайдост, ки дасти кист боло. *Ҳилолӣ*

**АЛОМАТ** *а.* علامت 1. нишона.

Ҳилолӣ, аз даҳану қоматаш ҳикоят кун,
Ки ин аломати идроку табъи мавзун аст. *Ҳилолӣ*

Хомӯшӣ — аломати ризо. *Зарбулмасал*

2. асар; тамға; пай ва изи чизе ва ғ.

Чун ангишт дар афшон бувад, андар ҳаво аломатҳои сурх бимонад. *Ибни Сино*

Гар бар дилам зи доғи надомат аломатест,
Ку гирьяи шабонаву оҳи саҳаргаҳам? *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* байрақ, алам, парчам, ливо.

Ҳусайн ... низ лашкарро таъбия кард ... ва аломат ба бародари хеш дод. *«Таърихи Табарӣ»*

Донистанд, ки кор ба танг даромад, ҷумла рӯй ба аломати амир ниҳоданд ва ҷанг сахт шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АЛОМОТ** *а.* علامات *ҷ.* **аломат.**

**АЛОН||АЛОНОН** الان||الانان номи қавм ва ноҳияе дар Туркистон.

Қашиданд лашкар ба дашти набард,
Алонону дарьё паси пушт кард. *Фирдавсӣ*

**АЛОНИЯ** *а.* علانیه ошкоро, ҳувайдо, рӯйрост.

Ҳобил дар сир ва алония ба қазо ... ризо дода. *«Равзат-ус-сафо»*

Дуздон алония ба шаҳр даромада тороҷ менамуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**АЛОНОН** الانان *ниг.* **алон.**

**АЛОРАҒМ** *а.* علی رغم *ниг.* **аларрағм.**

**АЛОЧАПОН** الاجپان **1.** аблақҷома, рангинлибос; 2. *маҷ.* паланг.

Дум хода карда омаду хобонд гӯшро,
Хартум бар замин заду гуфт: Эй алочапон!
Аз нохуни паланг чӣ нуқсон ба пои фил?
Тоҷи хурӯсро чӣ ғам аз нӯли мокиён? *Сайидо*

**АЛОЪ** *а.* علاء **1.** баландӣ; 2. мартабаи баланд.

**АЛОҚА** *а.* علاقه 1. муносибат, робита, вобастагӣ, пайвастагӣ.

Соҳибмол, ки ҳеҷ гуна алоқа ба ин баёнот надорад, аз тӯҳмату бӯҳтони асас ҳаросид.
*Аҳмади Дониш*

**алоқаи муҳаббат** вобастагии ҳақиқӣ, дӯстии самимӣ; **алоқаи қаробат** вобастагии хешовандӣ, муҳаббати хешовандӣ; 2. **ҳалқа, пайванд.**

Сум сӯи гӯш бурд сайди забун,
То зи гӯш орад он алоқа бурун. *Низомӣ*

**алоқаи дур** шаддаи дурру гавҳар, ки ба гардан мебананд; тавқи марворид.

Омадам сӯи шаҳр ҳавсала пур,
Чашм равшан бад-он алоқаи дур. *Низомӣ*

**алоқаи зар** дастпонаи тилло.

Дасту соид пур аз алоқаи зар,
Гардану гӯш пур зи лӯълуи тар. *Низомӣ*

**АЛОҚАГОҲ** علاقه‌گاه маҳалли робита, ҷои вохӯрӣ.

Гӯям, ки фалак алоқагоҳест,
Қ-ӯро раҳи Каҳкашон бубинам. *Хоқонӣ*

**АЛОҚАДР** *а.* علی قدر: **алоқадри...** ба андозаи..., мувофиқи ..., ба лаёқати...

Ҳар тоифаро қавм-қавм алоқадри маротибиҳим ... ҷомаҳои мутанаввиа арзонӣ дошт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЛОҚАМАНД** علاقه‌مند вобаста, мансуб.

**АЛОҲИДА** *а.* علیحده ҷудо, ҷудогона.

Ва он ҷо сарой будааст алоҳида аз баҳри амирон. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳар якро фоидаи алоҳида ва шуғли алоҳида аст. *Аҳмади Дониш*

**АЛОҲОЗО** *а.* علی هذا бино бар ин, ва инчунин, ба ҳамин тариқ, ҳамин тавр, ва ғайра, ва ҳоказо.

Алоҳозо, ҳар якеро амали махсус бувад. *Аҳмади Дониш*

Мӯҳри муаҷҷал даҳ дирам ва никоҳонаи қозӣ даҳ динору як ман гандуму даҳ танга, ҳаққулмизон понздаҳ танга ва алоҳозо. *Аҳмади Дониш*

**АЛОҲОЛ** *а.* علی حال *ниг.* **алалҳол.**

Гург бар атрофи ин ҳазира равон аст,
Гург бувад бар лаби ҳазира алоҳол. *Манучеҳрӣ*

**АЛСАҒ** *а.* الثغ касе, ки дар забонаш вақти сухан сактагӣ ё калолате меояд ва ҳарферо ба ҷои ҳарфи дигаре талаффуз менамояд.

Номи ӯ Ҳориса ... ва забонаш алсағ буд, ... андар сухан «ро»-ро «дол» талаффуз кардӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Укдае бар забонаш буд ва дар сухан гуфтан алсағ буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АЛСИНА** *а.* السنه *ҷ.* **лисон.**

Васияти ҷавонмардии ӯ дар афвоҳ ва алсина афтод. (2) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Зикри ҷуд ва саховати ӯ дар алсина доир аст ва дар афвоҳ соир. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АЛТАФ** *а.* الطف латифтар, нозуктар, нафистар.

Рӯбоҳ дил ва гӯши хар, ки алтафи аъзои ӯ буд, бихӯрд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**алтафи авқот** беҳтарини вақтҳо, саъдтарини вақтҳо.

Хатте чун турраи тарроp ва ғурраи ғарро ... дар алтафи авқот ва ашрафи оёт ... вусул ёфт. *«Илми симиё»*

**АЛТОФ** *а.* الطاف *ҷ.* **лутф.**

Бо вуҷуди он беадабӣ, ки аз ман содир шуд, ин ҳама алтоф фармуд. (2) *Авфӣ*

**алтофи бекарон** илтифотҳои бениҳоят, навозишҳои беҳад, марҳамату эҳсонҳои афзун.

Агар ба хондани онҳо фақиронро мамнун гардонанд, муқаррар аст, ки ба алтофи бекарон мақрун хоҳанд буд. *Восифӣ*

◇ **ба алтоф гардан бастан** бо эҳсону навозиш ром кардан.

Адӯро ба алтоф гардан бибанд,
Ки натвон буридан ба теғ он каманд. *Саъдӣ*

**АЛФ||АЛФА** *а.* الف ҳазор.

Ба эҳсоне осуда кардан диле
Беҳ аз алф ракъат ба ҳар манзиле. *Саъдӣ*

**алфа сана** ҳазор сол.

Зиндагонит бод алфа сана,
Чашми душманат барканад кана. *Мунҷиқ*

**«Алфу лайлатин ва лайла»** «Ҳазору як шаб» — номи маҷмӯаи афсонаҳои машҳури Шарқ.

**АЛФАНҶИДАН** الفنجیدن *ниг.* **алфахтан.**

Маялфанҷ душман, ки душман яке
Фаровону дӯст ар ҳазор, — андаке.
*Абӯшакури Балхӣ*

**АЛФАХТАН||АЛФАҒДАН** الفختن||الفغدن андӯхтан, ҷамъ кардан, зиёд кардан.

Бихӯру бидеҳ, куҷо пушаймон набувад,
Ҳар кӣ бихӯрду бидод аз он ки биялфахт. *Рӯдакӣ*

**АЛФИРОҚ** *а.* الفراق *калимаи нидо* дар вақтҳои аз ҳам ҷудо шудан ва сӯзи ҳиҷрон гуфта мешавад.

Чашм агар ин асту абрӯ ину нозу ишва ин,
Алвидоъ, эй зӯҳду тақво, алфироқ, эй ақлу дин!
*Камоли Хуҷандӣ*

**АЛФОЗ** *а.* الفاظ *ҷ.* **лафз.**

Бас биё, бингар, ки раъно гулшан аст,
Андар алфозаш маонӣ равшан аст. (1)
*«Гулшани тавҳид»*

**алфози мутародифа** калимаҳои ҳаммаъно, синонимҳо.

Ҳикмат ... аз қабили атфи алфози мутародифа бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**алфози ракика** суханҳои зишт ва аз доираи адаб берун.

Алфози ракика ва ибороти шанеа аз эшон сар бармезад, ки касеро тоқати шунидани он набуд.
*Восифӣ*

**АЛЧАХТ||АЛҶАХТ** الچخت||الجخت чашмдошт, тамаъ; умед.

Ба алчахт худро маяфкан мудом,
Миёни далерон шавӣ некном. *Фирдавсӣ*

Ягона шайх Абӯисҳоқ, шоҳе,
Ки инсу ҷин бад-ӯ доранд алҷахт. *Шамси Фахрӣ*

**АЛЪАМОН** *а.* الامان *калимаи нидо* дар вақти амон ва паноҳ хостан фарьёд карда мегӯянд.

Гоҳе ки аз ғазаб ба замин рахнаҳо канам,
Аз ҷони санг наъра бароянд, ки «алъамон!» *Сайидо*

Баъд аз муҳорабаи бисьёр ва қатли бешумор наъраи «алъамон!, алъамон!» аз замину осмон ба гӯши баҳодурон расид. *«Фатҳнома»*

**АЛЪАТАШ** *а.* العطش *калимаи нидо* «ташнаам».

Соиб, арбоби ҳавас доранд ҷӯши алъаташ,
Рӯй агар бар рӯй ҳамчун қатраи шабнам ниҳад.
*Соиб*

Алъаташ гӯён ба киштии фано ҳар гӯшае,
Сад ҳазорон Нӯҳ ғарқи мавҷаи тӯфони мо. *Махфӣ*

**АЛЪОН** *а.* الآن акнун, ҳоло, ҳозир.

Хаёл алъон ба пояи шарафи амир иртиқо ёфта.
*Садри Зиё*

**АЛЬЯВМ** *а.* الیوم ҳамин рӯз, имрӯз.

Ин шева дар миёни дували аҳли низом альявм аз аҳамми умури давлатист. *Аҳмади Дониш*

**АЛЬЯҚ** *а.* الیق лоиқтар, муносибтар, сазовортар.

Мавлоно Шамсиддин Муҳаммади Хуросонӣ, ки ба Абӯҳанифа ... мулаққаб аст, альяқ ва ансаб менамоянд. *Восифӣ*

Альяқ он бувад, ки соҳиби ҳиммат матолиби худро аз тарк ва таҷаррӯд ҷӯяд. *Аҳмади Дониш*

**АЛҒАРАЗ** *а.* الغرض хулосаи калом, мухтасар ин ки ...

Сухан, алғараз, бурд аз ман аёр,
Гуле будам, ин шеваам кард хор. *Шоҳин*

**АЛҒАРИҚ** *а.* الغریق *калимаи нидо* ғарқ шудам!, ғарқ мешавам!; ғарқ шудем!, ғарқ мешавем!

Овози алғариқ ба гардун расид, аз он-к
Ҷоми ғариқ ҳиммати гардунсавори туст. *Хоқонӣ*

**АЛҒИЁС** *а.* الغیاث *калимаи нидо* дод, фарьёд; талаби ёрӣ.

Аҳли Мавсил аз дасти зулму тааддии Фахри Исои насронӣ алғиёс ба фалаки ҳафтум расониданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дину дил бурданду қасди ҷон кунанд,
Алғиёс, аз ҷаври хубон, алғиёс! *Ҳофиз*

**АЛҚАЗО** *а.* القضا иттифоқан, тасодуфан, ногоҳ.

Алқазо кардашон касе огоҳ,
К-аз камин бастаанд дуздон роҳ. *Саъдӣ*

**АЛҚИССА** *а.* القصه хулоса, хулосаи калом, қисса кӯтоҳ, ҳосили калом.

Дар он хона набуд, алқисса, як ҷой
Тиҳӣ з-он ду дилорому дилорой. *Ҷомӣ*

Алқисса, ду лашкари гаронсанг
Бастанд камар чу кӯҳ дар ҷанг. *Ҳилолӣ*

**АЛҚИТОЛ** *а.* القتال *калимаи нидо* талаби ҷангу ҷидол, кушокушӣ.

Дирӯи ҳикмат пӯшаму бе тарс гӯям: Алқитол!
Хони фикрат созаму бе бухл гӯям: Ассало! *Хоқонӣ*

**АЛҚОБ** *а.* القاب *ҷ.* **лақаб.**

Дар ин хиргаҳи сабзи фирӯзафом
Ҳамемонад алқоби некӣ мудом. (1) *Низомӣ*

Алқобу номи хоҷа Ҳофиз — хоҷа Шамсиддин Муҳаммад аст. (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АЛҚОС(С)** *а.* القاص воиз, қиссагӯй, нақил, ҳикояткунанда; ◇ **алқос(с)у лоюҳиббулқос** *зарб.* қиссагӯй қиссагӯйро дӯст намедорад.

Сунбула кард сунбуламро хос,
Гарчи алқосу лоюҳиббулқос. *Низомӣ*

**АЛҚУНДӢ** القندی боқимондаи собун пас аз ҷомашӯӣ.

Ҷомашӯӣ ҳар кӣ бо шитта кунад,
Куртааш мӯҳтоҷи алқундӣ нашуд. *Савдо*

**АЛҲАЗАР** *а.* الحذر *калимаи нидо* ҳазар кун!, ҳазар бояд кард, вақти ҳазар кардан аст; огоҳ бош!, бохабар бош!, ҳушьёр бош! (аз хатар).

Шеваи чархи ситамгар доимо оҷизкушист,
Алҳазар, эй дӯстон, аз душмани номарди мо! *Сайидо*

**АЛҲАМД** *а.* الحمد *д.* сураи ҳамд, нахустин сураи Қуръон; алҳамд хондан а) хондани сураи Қуръон; б) *маҷ.* раҳмат гуфтан, ёди хайр аз мурда кардан.

В-агар рафту осори хайраш намонд,
Нашояд пас аз маргаш алҳамд хонд. *Саъдӣ*

в) *маҷ.* кардани коре, ки меҳнат ва хароҷот талаб намекунад.

Ба диноре чу хар дар гил бимонад,
Вагар алҳамд хоҳӣ, сад бихонад. *Саъдӣ*

**АЛҲАМДУЛИЛЛОҲ** *а.* الحمدلله *д.* шукри оллоҳ, ба худо шукр!, шукр худоро!

Айшам мудом аст аз лаъли дилхоҳ,
Корам ба ком аст, алҳамдулиллоҳ. *Ҳофиз*

**АЛҲАҚ** *а.* الحق ҳақиқатан, дар ҳақиқат; дуруст аст, рост аст.

Ҳадиси Хисраву Ширин ниҳон нест
В-аз он ширинтар, алҳақ, достон нест. *Низомӣ*

Алҳақ, ки пушту паноҳи лашкари ман буд ва маро ба дастьёрии ӯ зӯри бозу меафзуд.
*«Нигори дониш»*

◇ **алҳаққу мур(р)** *зарб.* ҳақиқат талх аст.

Гар сухани рост бувад ҷумла дур,
Талх бувад, талх, ки алҳаққу мур. *Низомӣ*

**АЛҲОЛ** *а.* الحال акнун, ҳозир, ҳоло, дар айни ҳол.

Пеш аз ин ман аз ҳунарҳои ту ғофил будам, алҳол дӯстии ту дар дили ман ҷо кардааст.
*«Нигори дониш»*

**АЛҲОЛАТ** *а.* الحالة ҳолати мутлақа, вақт, фурсат, ҳангом; маврид, вазъият; алҳолату ҳозиҳи вазъияти муносиб (ҳамин аст), бо ҳамин ҳол, бо чунин ҳолат; аҳвол ҳамин аст.

Алҳолату ҳозиҳи, агар Ҳалокухон аз кардаи худ пушаймон шуда сипоҳро ба Ҳамадон гардонад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЛҲОН** *а.* الحان *ҷ.* лаҳн.

Ҳар субҳдам насими гул аз бӯстони туст,
Алҳони булбул аз нафаси дӯстони туст. (1) *Саъдӣ*

Навҷавоне ... гӯши хуш бар овоз ниҳода, дар диққати ашъори вай тааммуле мекард ва аз лаззати алҳони ӯ тамоюле менамуд. (2) *Ҷомӣ*

**АЛҲОСИЛ** *а.* الحاصل ҳосили калом, мухтасаран, алқисса, хулоса.

Алҳосил, он гоҳ мавлоно Зиёуддини ҳаким тамоми кутубро дар об андохт. *«Таърихи Фаришта»*

**АЛЧАХТ** الجخت *ниг.* **алчахт.**

**АМ(М)** *а.* عم амак, бародари падар.

Дило, ин тан адувви кӯҳнаи туст,
Адувви кӯҳна холу ам нагардад. *Шамси Табрезӣ*

Бо духтари амми хеш дар банд,
Ӯ низ ба ин гирифта пайванд. *Шоҳин*

**АМАД** I ‖ **УМУД** *а.* عمد *ҷ.* **амуд.**

**АМАД** II *а.* عمد чӯбҳои баҳамбаста, ки барои гузаштан аз дарьё ба кор мебаранд.

Бо сию шаш тан бар лаби Ҷайҳун омад ва амад сохт ва аз Ҷайҳун бигузашт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Амадҳо ба дарьё дарандохтанд,
Ҳама бодбонҳо барафрохтанд. *Хоҷу*

**АМАЛ** I *а.* امل орзу, умед.

Қадом шефта дил дар каманди зулфи ту баст,
Ки ақл ханда назад бар дарозии амалаш?! *Ҷомӣ*

Дил ба завқи ваъдаи фардост мағрури амал,
Ишқ гӯяд: Чашм во кун, фурсат ин миқдор нест.
*Бедил*

**амали восиқ** мақсади маҳкам, орзуи мустаҳкам.

**АМАЛ** II *а.* عمل 1. фаъолият, кору кирдор, феъл.

Ҳикмат мунқасим мешавад ба ду қисм: яке илм ва дигаре амал. *«Ахлоқи Носирӣ»*

То доди худ аз аҷал нагирем,
Даст аз сари ин амал нагирем. *Шоҳин*

**дар амал овардан** иҷро кардан.

Насиҳате кунамат ёд гиру дар амал ор,
Ки ин ҳадис зи пири тариқатам ёд аст. *Ҳофиз*

2. касбу кор, санъат.

Гуфтанд, ки вай дар рӯз ба амали банной машғул будӣ. *Ҷомӣ*

3. вазифа ва хидмати маъмурӣ, мансаб.

Ҷуз ба хирадманд мафармо амал
Гарчи а м а л кори хирадманд нест. *Саъдӣ*

Маъмун Аҳмадро аз амал ... маъзул кард. *Авфӣ*

4. *маҷ.* асар, таъсир.

Ҳарорати офтоб он ҷо амали худ ба изҳор расонад, лекин ҳеҷ дарахт хушк нашавад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

5. *маҷ.* ноҳия, вилоят, музофот.

Мамлакати Рум чаҳордаҳ амал аст ва ҳар амалеро соҳибфармоне ва волие бошад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АМАЛА** *а.* عمله *ҷ.* **омил.**

Ғозонхон дар он кор ҳавасе ва шаафе тамом дошт ва ҳамвора бар сари устодони бино ва амала тараддуд мефармуд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АМАЛВАРЗӢ** عمل‌ورزی шуғл бо санъате, ҳунарпешагӣ.

Бигуфто, ки, шоҳо, ман он дарзиям,
Ки бошад паи худ амалварзиям. *Ҷомӣ*

**АМАЛДОР** عملدار мансабдор, вазифадор; маъмур.

... Чанде амалдор шуд ва чанде ба воситаи ҳунар ва изҳори он мавоҷиб гирифт. *Аҳмади Дониш*

**АМАЛПАЮС** عمل‌پیوس амалхоҳ, мансабҷӯй, он ки ба мансабе умедвор аст.

Тоҷдорон рикоббӯс шуданд,
Аз ту ҷумла амалпаюс шуданд. *Саноӣ*

**АМАЛТАРОШӢ** امل تراشی *киноя аз* орзупарварӣ, умедворӣ, ҳавасмандӣ.

Чист фурсат? — амалтарошии мо,
Ба таваҳҳум чигархарошии мо. *Бедил*

**АМАЛФАРМО** عمل‌فرما корфармо, саркор; роҳнамо.

Ҷон фишонам, ақл пошам, файз ронам, дил диҳам,
Табъи комил кист, то гардад амалфармои ман? *Хоқонӣ*

**АМАЛӢ** عملی 1. мансуб ба амал II; 2. таҷрибавӣ.

Андарьёфт ду гуна аст: яке андарьёфти назарӣ ва яке андарьёфти амалӣ. *Ибни Сино*

**АМБАРБОРИС** امبرباریس *ниг.* **анбарборис.**

**АМВОЛ** *а.* اموال *ҷ.* **мол I.**

Ман марде дабирпеша будам ва аз ҷумлаи мутасаррифон дар амвол ва аъмоли султонӣ. *Носири Хисрав*

Онҳоро бе муҷибе ба қайд кашида, амволи онҳоро ба наҳбу тороҷу мусодира бардошт. *Аҳмади Дониш*

**АМВОТ** *а.* اموات *ҷ.* **майит;** ◇ **амвоти аҳмар** кушташудагон ва шаҳидон (дар ҷанг).

**АМВОҶ** *а.* امواج *ҷ.* **мавҷ.**

Аз вазидани бод амвоҷ бар рӯи рег равон шуда буд. *Восифӣ*

**амвоҷи муҳит** ба воситаи вазиши бод ё ҷунбиши қаъри баҳр ба ҳаракати пуршӯр омадани об.

То қатра даст аз худ нашӯяд, аз амвоҷи муҳит чӣ гӯяд. *Бедил*

◇ **амвоҷи гавҳар** ҷилои мавҷдори гавҳар, тобиши дурахшдори гавҳар.

Ҳама нуктасанҷу ҳамӯши калом
Забонҳо чу амвоҷи гавҳар ба ком. *Бедил*

**амвоҷи садаф** сайқали табиӣ ва тобишҳои садаф; **амвоҷи тараб** айшу ишрати пай дар пай, ниҳояти хурсандӣ, фараҳбахшӣ; **амвоҷи ғам** ғуссаву андӯҳҳои пай дар пай.

Ҳеҷ мумкин нест дар гирдоби ин амвоҷи ғам,
Киштии мақсудро бе нохудо рафтан дар об. *Туғрал*

**амвоҷи ҳасрат** афсӯс ва надоматҳои бисьёр.

Аз муҳити беорзуӣ ҷӯшида ва ба забон ҳазор ранг амвоҷи ҳасрат хурушида. *Бедил*

**АМД** *а.* عمد қасд, оҳанг, хоҳиш.

Элчӣ коре ба тариқи қасд ва амд накардааст, ки хилофи ҷонсупорӣ ва давлатхоҳӣ бошад. *Аҳмади Дониш*

**ба амд** қасдан.

Аввал ба хато буд, ин бор коса ба амд рехтам. *Авфӣ*

**АМДАН** *а.* عمداً аз рӯи қасд, қасдан, ба таври ихтиёрӣ, дидаву дониста.

Дида амдан бастам аз хубон, вале
Нест чандон эътимоде бар дилам. *Ҷомӣ*

**ба амдан** амдан, аз рӯи қасд, қасдан.

Зи асли ҷавҳар агар шайхи шаҳр будӣ пок,
Шароби лаъл ба амдан нарехтӣ бар хок. *Исмат*

**амдан кардан** қасдан кардан, дидаю дониста кардан.

Саҳл мегирам, чу бо мо кардай,
Гарчи мегирам, ки амдан кардай. *Анварӣ*

**АМДО** عمدا *ниг.* **амдан.**

Ҳаловат аз сухан мешуст амдо,
Ки бошад эмин аз сӯзи Зулайхо. *Нозим*

Гар рафт ба саҳву в-ар ба амдо,
Тақсир пазиру ҷурм бахшо! *Шоҳин*

**АМЗИҶА** *а.* امزجه *ҷ.* **мизоҷ.**

Ҳукамо гуфтаанд, ҳамчунон ки амзиҷа дар ашхос мутафовит аст ва ду шахс бар як мизоҷ наметавонад буд, ахлоқ низ мутахолиф аст. (1) *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Сардӣ аз табъи ҳаво бурд ҳакимона баҳор,
Кард аз амзиҷаи аҳли чаман рафъи касал. (1) *Хотиф*

**АМЗОДА** عم‌زاده амакзода, писари амак.

Миёни ду амзода васлат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод. *Саъдӣ*

Иброҳим бо амзодагон дар Мадина мутаворӣ шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АМИД** *а.* عمید сардори бузург, пешвои қавм.

Дар Хуросон буд давлат бар мазид,
З-он ки пайдо шуд Хуросонро амид. *Аттор*

**АМИМ** *а.* عمیم бар ҳама шомил, фарогиранда, умумӣ; фаровон.

Алоуддин... арза дошт, ки ҳар он чӣ мо бародарон ёфтаем, тамомат аз садақоти амими элхонист. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АМИН** *а.* امین 1. вакил; боэътимод, мӯътамад; дурустқавл, бовафо.

Чашм медорам, ки кори маро ба амине ҳавола кунанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз вазирон нест шоҳонро гузир,
Лек донову амин бояд вазир. *Ҷомӣ*

2. амонат нигоҳдоранда, амонатдор.

Арасту—гуҳарсанҷи Юнонзамин,
Ки бар ганҷи юнониён буд амин... *Ҷомӣ*

**амини дафтарнигор** мунши; муҳосиби омил; котиби боэътимод.

Фиристод аминони дафтарнигор,
Ки оранд дар моли ғоиб шумор. *Ҳотифӣ*

**амини девон** *таър.* девонбегӣ; маъмури амволу ашьёи дарбор; амонатнигоҳдори мӯътамади дарбор; **амини лашкар** *таър.* хазиначии лашкар, мутасаддии таъминоти лашкар.

Ба рӯзи сафеду ба шоми сиёх
Аминони лашкар, аминони роҳ... *Ҷомӣ*

**амин доштан** а) вакил кардан; б) бовар кардан, эътимод кардан.

Туро ман хирадманд пиндоштам,
Бар асрори мулкат амин доштам. *Саъдӣ*

**АМИНОНА** امینانه *таър.* навъе аз андоз, ки дар Бухорои амирӣ амини бозор мегирифт.

Лекин фуқарову раоёро маҷоли ҳаракату сукун набуда аз фарти зулму зараҷ ва олуқу солуқ, мисли аминона ва вакилона. *Аҳмади Дониш*

**АМИНУЛМИЛЛАТ** *а.* امین‌الملة 1. мӯътамади миллат, тарафи боварии миллат; 2. лақаби султон Маҳмуди Ғазнавӣ.

Хилъате гаронмоя... ба султон Маҳмуд фиристод ва ӯро «аминулмиллат» ва «аминуддавла» лақаб дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМИР** *а.* امیر шоҳ; соҳибихтиёр, фармонраво, ҳукмраво, ҳоким.

Ҳар ҷо фақир ёбӣ, бо вай нишаст бояд,
Ҳар ҷо амир бинӣ, аз вай бурид бояд.
*Шамси Табрезӣ*

**амири аскарӣ** (ё **лашкар**) *таър.* сарлашкар, фармондеҳи *лашкар; сипаҳсолор;* фармондеҳ.

Мансаби амири аскарӣ ва тӯпхонадории Бухороро бад-ӯ муфавваз намуд. *Аҳмади Дониш*

**амири тӯпхона** *таър.* фармондеҳи тӯпхона, тӯбчибошӣ; **амири ҳарб** *таър.* фармондеҳи лашкар, сарфармондеҳи ҳарб; идоракунандаи ҳаракати қӯшунҳо ва равиши ҷанг.

Амири ҳарбро талабида, аз роҳи сулҳу мусолаҳа пурсид. *Аҳмади Дониш*

**амири ҳоҷ** сардори ҳоҷиён.

Дар дили ошиқ куҷо ёбӣ ғами ҳар ду ҷаҳон,
Ҳин, ба маккӣ қадр кай бошад амири ҳоҷро.
*Шамси Табрезӣ*

**амири ҷайш** (*инчунин* **амирулҷайш**) *таър.* амири лашкар, сипаҳсолор.

Қайсар фармуд, ки эшонро ба хонаҳои некӯ фуруд оваред ва бо амири ҷайш гуфт, ки сипоҳро бисозед. *«Таърихи Табарӣ»*

**АМИРЗОДА** امیرزاده писари амир, шоҳзода.

**АМИРОХУР** امیرآخور амири охур, мирохур.

**АМИРУЛБАҲР** *а.* امیرالبحر сардор ва фармондеҳи қувваҳои баҳрии ҳарбӣ, адмирал.

**АМИРУЛМӮЪМИНИН** *а.* امیرالمؤمنین *таър.* лақабе, ки ба *халифаҳо ва бисьёр подшоҳони Шарқи исломӣ* дода мешуд.

**АМИРУЛУМАРО** *а.* امیرالامرا амири амирон.

**АМИРУЛҲУҶҶОБ** *а.* امیرالحجاب *таър.* сардори ҳоҷибҳо, сардори дарбонҳо.

...Бо вуҷуди он риояти ҳурмат фармуд ва амирулҳуҷҷобро фиристод. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АМИРУЛҶАЙШ** *а.* امیرالجیش *ниг.* **амир (амири ҷайш).**

**АМИРУЛҶУЮШ** *а.* امیرالجیوش *ниг.* **амирулҷайш.**

Баъд аз он амирулҷуюши Хуросон Абулҳусайнро номзади Рай кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМИРУШШУАРО** *а.* امیرالشعرا *таър.* маликушшуаро, сарвари шоирони дарбор.

**АМИҚ** *а.* عمیق чуқур, жарф.

[Муғулҳо]... пиромуни лашкар деворе ва хандақе дигар бағоят амиқ ва баланд кашиданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ончунон баҳри амиқем, ки дар мулки вуҷуд
Ҳеҷ киштӣ наравад бар тарафи соҳили мо.
*Ибни Ямин*

**АМИҚУЛФИКР** *а.* عمیق‌الفکر соҳиби тасаввуроти пурра, дорои андешаи ҳаматарафа ва фикри расо.

Пас дабир бояд каримуласл, шарифуларз, дақиқунназар, амиқулфикр, соқибурраъй бошад.
*Низомии Арӯзӣ*

**АМКИНА** *а.* امکنه *ҷ.* **макон.**

**АМЛАС** *а.* املس ҳамвор, силиқ; беңастию баландӣ.

Кӯҳҳо буд ҳар як чун гумбаде... ва чун тухми мурғ амлас... ва ноҳамворӣ бар он наменамуд.
*Носири Хисрав*

Агар рӯи замин амлас ва муставӣ будӣ, оби дарьё ба он муҳит гаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМЛАҲ** *а.* املح малеҳтар; бомалоҳат, намакин, бонамак.

**АМЛАҲУШШУАРО** *а.* املح‌الشعرا шоири малеҳсухан, шоири ширинкалом, беҳтарини суханварон.

Амлаҳушшуаро шайх Саъдӣ ин суханро дар либоси назм оварда. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМЛОК** *а.* املاک *ҷ.* **мулк**I||**милк.**

Дар Макка ҳеҷ амлок нест ва мардумони он ҷо бозургонӣ кунанд. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Нидо дардод, ки амлоку ашьёи қозӣ Низомиддин тороҷ кунанд. (1) *Аҳмади Дониш*

**амлоки манқула** молу ашьёе, ки аз ҷое ба ҷое бурдаанаш мумкин аст (асбоби хона, чорпоён ва ғ.); **амлоки ғайриманқула** молу мулке, ки аз ҷое ба ҷое кӯчондан мумкин нест (замин, ҳавлӣ ва ғ.).

**АМЛОКДОР** املاکدار *таър.* мансабдори рӯёнандаи андоз аз кишту зироат дар аморати Бухоро.

**АММ** *а.* عم *ниг.* **ам(м).**

**АММА** *а.* عمه хоҳари падар.

Чу огаҳ шуд аз аммаи шаҳриёр,
Куҷо Нӯша буд номи он навбаҳор. *Фирдавсӣ*
Чу модар амма дар кораш камар баст,
Лабаш аз шир шусту бар шакар баст. *Низомӣ*

**АММО** *а.* اما лек, вале, лекин, валекин.

Зи ҳар сӯе сипоҳе аз парирӯён расад, аммо
Чӣ ҳосил додхоҳонро, чу султон дер меояд? *Ҷомӣ*

**АММОМА**||**АМОМА** *а.* عمامه *ниг.* **имома.**

**АММОР** *а.* امار бисьёр амрдиҳанда; сахт ҳукмкунанда, амркунанда, фармоянда.

**АММОРА** *а.* اماره *муаннаси* **аммор.**

Дӯш ман пайғом кардам сӯи он истораро,
Гуфтамаш хидмат расон он омири аммораро.
*Шамси Табрезӣ*

**нафси аммора** хоҳиш ва тақозои табиати инсон ба лаззатҳои нафсонӣ.

Кунад мардро нафси аммора хор,
Агар ҳушмандӣ, азизаш мадор. *Саъдӣ*

Ба ночор аз ҳар даре чора кард,
Ба коми дилу нафси аммора кард. *Савдо*

**АМН** *а.* امن оромӣ, осоиш, осудагӣ, амният.

Чунон амн аз ту гетидор гашта,
Ки шамшер аз амал бекор гашта. *Хисрави Деҳлавӣ*

**амну айш** зиндагии осоишта, осудаҳолӣ, оромӣ.

Маро дар манзили ҷонон чӣ амну айш, чун ҳар дам
Ҷарас фарьёд медорад, ки: Барбандед маҳмилҳо!
*Ҳофиз*

**амну амон** (*ё* **амонӣ**) осоиш ва роҳат, амният, тинҷӣ, хотирҷамъӣ.

Хабардор шуд қаҳрамони замон,
Ки шуд рахна дар кори амну амон. *Ҳотифӣ*

Бувад ин манзили амну амонӣ,
Надорад ғайри айши ҷовидонӣ. *Бадрӣ*

**АМНА** امنه пуштаи ҳезум, пуштори ҳезум.

Ҳезум хоҳам ду амна зи ҷудат,
Чун ду ҷарибу ду хумми секии чун хун.
*Абулаббос*

**АМНИ(Й)ЯТ** *а.* امنيت осоиштагӣ, оромӣ, амонӣ, тинҷӣ, бехавфӣ.

Лоҷарам, ба сидқи ҳиммат... дар имзои ният ва истиқсои он амният шурӯъ афтод. *Ҷомӣ*

Карданд дар амнийяти даврони ту хубон
Боғи рухи худро ҳама devори бунафша. *Восифӣ*

**АМНОБОД** امن‌آباد маҳалли осоиш ва фароғату роҳат.

Шояд бо ин баҳона мужда бо ҳам орад ва ба амнободи тасаллӣ шитобад. *Бедил*

**АМО** *а.* عما **1.** кӯрӣ, нобиноӣ.

Ноаҳлро насиҳати Саъдӣ чунон ки ҳаст,
Гуфтем, агар ба сурма тафовут кунад амо. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* гумроҳӣ.

**АМОИМ** *а.* عمائم *ҷ.* **аммома||амома;** ◇ **арбоби амоим** соҳибони салла, рӯҳониён; **аҳли амоим** саллабандҳо, рӯҳониён.

Сарвари аҳли амоим, шамъи ҷамъи анҷуман,
Соҳиби соҳибқирон Ҳоҷӣ Қавомиддин Ҳасан.
*Ҳофиз*

**АМОКИН** *а.* اماكن *ҷ.* **макон.**

Амокин ва масокини эшон дигаргун шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АМОЛИҚ||АМОЛИҚА** *а.* عماليق||عمالقه гурӯҳе аз арабҳо, ки дар сарҳадди Фаластин дар замони қадим истиқомат доштаанд.

Ва он замон тоифае аз амолиқ дар хориҷи ҳарам иқомат доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМОМА** *а.* عمامه *ниг.* **аммома.**

**АМОН** *а.* امان **1.** фароғат, осоиш, саломатӣ; бехавфӣ; **2.** *маҷ.* паноҳ; наҷот.

Мисоли ӯ зи навоиб амони мазлум аст,
Ҳадиси ӯ зи ҳаводис наҷоти мумтаҳан аст.
*Муиззӣ*

**амон додан** паноҳ додан, бехавф гардонидан, аз ҷазо озод кардан.

[Зиёд бинни Солеҳ] мунодо фармуд, ки ҳар кӣ беруи ояд, ӯро амон диҳанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**амон ёфтан** халос ёфтан, бехавф шудан, раҳоӣ ёфтан.

Агар бар ҷафопеша биштофтӣ,
Кай аз дасти қаҳраш амон ёфтӣ! *Саъдӣ*

**амон хостан** паноҳ талабидан, дархости зинҳор кардан.

Ба таслим аз ҷо қад оростанд,
Бибастанд аҳду амон хостанд. *Сайидо*

**дар амон доштан** муҳофиза кардан, дар паноҳ нигоҳ доштан.

Зи хавфи ҳаҷрам эмин кун, агар умеди он дорӣ,
Ки аз чашми бадандешон худоят дар амон дорад. *Ҳофиз*

**АМОНАТ** *а.* امانت **1.** ҳар он чӣ ки барои нигаҳдорӣ мегузоранд ё месупоранд.

Бузурге... сад ман оҳан дар хонаи дӯсте амонат супурд. *«Нигори дониш»*

**амонат гузоштан** муваққатан супурдани чизе ба касе, додани чизе ба ихтиёри касе, амин кардан касеро ба нигоҳ доштани амонате, вадиат ниҳодан; **2.** ростӣ ва дурустӣ, вафо ба аҳд, бошарафӣ; сидқ, садоқат.

Бидонистӣ, ки аҳли уқубат кист ва тариқи амонат кадом як муҳофазат накард. *Авфӣ*

Дар он хона хиёнат н-омад аз ман,
Ба ҷуз сидқу амонат н-омад аз ман. *Ҷомӣ*

**амонат шикастан** хиёнат ва аҳдшиканӣ кардан, вафо накардан ба аҳд.

Чу дар кайлаи ҷав амонат шикаст,
Аз анбори гандум фурӯ шӯй даст. *Саъдӣ*

**АМОНАТГУЗОР** امانت گذار **1.** касе, ки чизеро ба амонат месупорад; соҳиби амонат; **2.** касе, ки амонатгузорӣ мекунад, яъне амонатеро баргашта ба соҳиби он месупорад.

Худотарс бояд амонатгузор
Амин, к-аз ту тарсад, аминаш мадор. *Саъдӣ*

**АМОНАТДОР** امانتدار касе, ки амонатеро муҳофизат мекунад ва нигоҳ медорад.

Асар, охир ба зулфи пурфани ӯ нақди дил додам,
Амонатдори худ кардам зи нодонӣ парешонро.
*Шафеи Асар*

**АМОНАТДОРӢ** امانتداری амали амонатнигоҳдорӣ.

**АМОНАТӢ** امانتی **1.** он чӣ амонат гузошта шудааст; **2.** *маҷ.* ориятӣ, муваққатӣ.

**АМОННОМА** اماننامه нома ва ё ҳукмномае, ки барои эмин нигоҳ дошта шудани касе ба дасти ӯ дода мешавад; хатти амонӣ.

Агар хоҳӣ, барои ту ва асҳоби ту амонома ва маншуре нависам. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМОНӢ** I امانی бехавфӣ, бехатарӣ, амният, осудагӣ; **хатти амонӣ** *ниг.* **амонnoma.**

Соқиё, ишрати имрӯз ба фардо мафикан,
Ё зи девони қазо хатти амонӣ ба ман ор. *Ҳофиз*

**АМОНӢ** II *а.* امانی *ҷ.* **умния||умни(й)ят.**

Бизй бо амонию ҳури қабой,
Ба руди ғавонию лаҳни ағонӣ. *Манучеҳрӣ*

Шайхи бечора худ зи ваҳму хаёл
Ғарқи баҳри амонию омол. *Ҷомӣ*

**АМОРАТ** I *а.* امارت нишона, аломат.

Аз носияи ҳумоюнаш аморати иқбол лоеҳ буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АМОРАТ** II *а.* امارت *аслаш* **иморат** I.

**АМОРИДОР** عماری‌دار *ниг.* **аморикаш.**

Амаридори Лайлиро, ки маҳди моҳ дар ҳукм аст,
Худоё, дар дил андозаш, ки бар Маҷнун гузор орад.
*Ҳофиз*

**АМОРИКАШ** عماری کش шутуркаше (ё филроне), ки бо аморӣ кирокашӣ мекунад, кирокаши аморӣ; барандаи маҳди маҳмил ё тахти равон.

Аморию уштур ба ҳуррои зар,
Аморикашон ҷумла зарринкамар. *Низомӣ*

**АМОРОТ** *а.* امارات *ҷ.* **аморат** I.

[Халифа] амороти бад бар ҳоли худ мушоҳада кард ва ба ғоят битарсид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АМОРӢ** عماری маҳмиле, ки ба пушти фил ё шутур мебанданд ва дар он менишинанд, ҳавдаҷ, маҳд, каҷова, тахти равон.

Духтарро дар аморӣ нишонд ва ба ватани хеш бурд. *Авфӣ*

Чун Саид наздик омад, Мустаинро аз аморӣ берун оварда, тозиёна бар сараш зад. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ин аморӣ** *кинояаз* дуньё.
Қасе ёбад зи даврон растагорӣ,
Ки бардорад иморат з-ин аморӣ. *Низомӣ*

**АМОСИЛ** *а.* اماثل *ҷ.* **амсал.**

Дар назари басират саромади табъи амосилу ақрони даврон менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АМР** I *а.* امر 1. фармон, ҳукм, супориш.

Як замон набвад муаттал он гулӯ,
Нашнавад аз ҳукм ҷуз амри «кулу!» [бихӯред]. *Румӣ*

**амри кул(л)** ҳукми мутлақ барои умум.
Ишқ амри куллу мо чун руқъае,
Ӯст гӯё қулзуму мо ҷуръае. *Шамси Табрезӣ*

**амру наҳӣ** фармудани корҳои нек ва боздоштан аз корҳои бад.
Чунон ҳикмату маърифат кор баст,
Ки дар амру наҳъяш даруне нахаст. *Саъдӣ*

**амр фармудан** дастур додан, супориш кардан.

Як-ду тан аз хидматгоронро, ки бад-ӯ расиданд, амр ба татҳири ҷома фармуд. *Аҳмади Дониш*

2. кор, амал, шуғл.

Баъд аз ӯ умаро ва аъён дар амри ҳукумат миёни писар ва набераи амир мутараддид шуданд. *Аҳмади Дониш*

**амри маош** кори маишӣ ва муомилаҳои зиндагӣ.
Пас дар амри маош ва маод сулуки миёнаравӣ интихоб кунад. *Аҳмади Дониш*

**амри муҳол** кори номумкин ва нашуданӣ, он чӣ иҷрояш имконнопазир бошад.

Чашми хундида куҷо бастаи фардо бошад,
Ошиқу сабр зи рӯи ту? — Зиҳӣ амри муҳол! *Камоли Хуҷандӣ*

**амри ғариб** кори тааҷҷубовар, кори ҳайратангез; ҳодисаи ҷолиби диққат, воқеаи шавқовар.
Мо амри ғариби дигаре мушоҳада кардем. *Восифӣ*

◇ **амри маъруф** *д.* фармудани корҳои шоиставу раво дар шариат.

Амри маъруф ва наҳьи мункарро тарк накунад, раоёи мамлакатро аз маосӣ ва манохӣ ба сиёсат манъ кунад. *Аҳмади Дониш*

**АМР** II *а.* عمرو 1. исми хоси мард.

Чу Аббосу чун Амрашон пешрав,
Саворону гарданфарозони нав. *Фирдавсӣ*

2. *грам.* исми маҷҳул; **Амру Зайд** номҳои шартӣ, ки дар синтаксиси забони арабӣ барои ифодаи фоил (мубтадо) ва мафъул (пуркунанда) кор фармуда мешавад (мас. дар ҷумлаи «Зараба Зайдун Амран»— Зайд Амрро зад).

Амр гар аз задани Зайд бимирад, ҳаргиз
Мубтадоро накунанд аз сари он ҳол хабар. *Бадри Чочӣ*

**Амри мафъул** Амре, ки мавриди (объекти) амал қарор ёфтааст.

Умре гузашт то кай, монанди Амри мафъул,
Зарби замона хӯрдан аз дасти Зайди фоил? *Савдо*

**АМРАД** *а.* امرد ҷавоне, ки ҳанӯз риш набаровардааст, бериш, соддарух.

Барно дидам, ки пир гардад, ҳаргиз
Пир надидам, ки тоза гардаду амрад. *Манучеҳрӣ*

**АМРОЗ** *а.* امراض *ҷ.* **мараз.**

Мо аз баҳри мудовоти амрози баданӣ... табибонро мулозими худ мегардонем. *Авфӣ*

Яке амрози ҷисмониш мегуфт,
Дигар аърози нафсониш мегуфт. *Ҳозиқ*

**амрози мухталиф** касалиҳои гуногун; **амрози мӯҳлик** касалиҳои ҳалокатовар ва кушанда.

Чун Ҳушшом ин калом бишнид, ҳой-ҳой бигрис-ту гуфт: Ё шайх, илоҷи ин амрози мӯҳлик чист? *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**АМРУД** امرود муруд, нок.

Амруд ва анвои симор пеш ниҳода ва мефурӯхт. *Авфӣ*

Амруд ва ақсоми ангур низ дар он замин ҳосил мешавад. *«Таърихи Фаришта»*

**АМРУДБУН** امرودبن дарахти нок.

Аз сари амрудбун бинӣ чунон,
З-он фуруд о, то намонад ин гумон. *Румӣ*

**АМС** *а.* امس рӯзи гузашта, дирӯз.

Худ ғарибе дар ҷаҳон чун шамс нест,
Шамс ҷони боқие, к-аш амс нест. *Румӣ*

**АМСАЛ** *а.* امثل лоиқтар; баргузида, мумтоз.

**АМСИЛА** *а.* امثله *ҷ.* **мисол.**

Ҳарчанд ӯро [Кайқубодро] ба амсилаву мухотаботи машҳур ... танбеҳ намуданд, нофеъ наёмад. (4) *«Равзат-ус-сафо»*

Дар замони Банӣ-Умайя ва хулафои Банӣ-Аббос, ки худ ҳуккоми ин диёри араб буданд, шеъру иншо ва амсила ба забони араб буда. (3) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АМСОЛ** *а.* امثال *ҷамъ* 1. *ҷ.* **мисл.**

Ту худ ба сӯҳбати амсоли мо напардозӣ,
Назар ба ҳоли парешони мо наяндозӣ. *Саъдӣ*

2. *ҷ.* **масал.**

Дар Хуросон шахсе буд аз Туркистон омада... аз ҳар илме бобаҳра ва забони туркӣ ва сирьёнӣ донистӣ ва амсоли бисьёр ёд медошт. (1, 2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Маснавиро масраҳу машрӯҳ деҳ,
Сурати амсоли ӯро рӯҳ деҳ. (2) *Румӣ*

**АМСОР** *а.* امصار *ҷ.* **миср.**

Хотир ба ғароибу аҷоиби амсору ақтор муштағил гардад. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

[Ҷамшед] билоду амсор тартиб дод. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АМТИА** *а.* امتعه *ҷ.* **матоъ.**

Ҳама асбобу амтиа ва нуқуду палтор ва қуши эшон дар он мавзеъ бесоҳиб монд. (3) *Аҳмади Дониш*

**АМТОР** *а.* امطار *ҷ.* **матар.**

Он доираҳо бингар андар мамари об,
Ҳар гаҳ ки дар он об чакад қатраи амтор. *Манучеҳрӣ*

Таровати гулзори чамани инсоф аз қатароти амтори отифати ӯ мефузуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АМУД** *а.* عمود **1.** сутуни хайма; сутун.

Нуре сӯи осмон чун амуде бар шуд. *«Таърихи Систон»*

Море сапедмӯҳра гирифта ба зери дум,
То чун амуд шохи гавазн аст бар сараш. *Бадри Чочӣ*

**2.** *гурз.*
Гирифтанд аз он пас амуди гарон,
Ҳаме ҳамла кард он бар ин, ин бар он. *Фирдавсӣ*

Ҳар кас, ки ба кини ӯ шудӣ гарм,
Аз зарби амуд кардияш нарм. *Шоҳин*

**3.** *мат.* перпендикуляр; ◇ **амуди зарфишон** теғаи шиои офтоб; **амуди симин** фароз омадани равшании субҳ.

**АМУРДОД** امرداد *ниг.* **мурдод.**

**АМЬЯЛ** *а.* امیل моилтар, майлкунандатар.

Ҳарчанд мизоҷ аъдал бошад ва ба ваҳдати ҳақиқӣ ақрабу амьял, сурате ё нақше, ки бар он мутараттиб шавад, акмалу афзал бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АМҶОД** *а.* امجاد *ҷ.* **маҷид.**

Авлоди амҷод ва зурафои Шероз аз вай таъбир мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АНАЛҲАҚ** *а.* اناالحق «ман ҳақиқат ҳастам, ман худо ҳастам» (сухани Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ, ки бо иғвои муллоҳо ӯро, гӯё барои даъвои худоӣ карданаш, дар соли 922 дар Бағдод ба дор кашида буданд).

Хешро бо офтоб анбоз кард,
Даъвии қавли «аналҳақ» соз кард. *Румӣ*

Ақл мағлубу ҷунун ғолибу бас ҳавсала танг,
Гарм шуд доди «аналҳақ», кашиши дор куҷост? *Махфӣ*

**АНАТ** *а.* عنت бадкирдорӣ, ҷинояткорӣ.

Гуфт: Рав-рав, чӣ тую чӣ оинат,
Доимо дар буғзу кинию анат. *Румӣ*

**АНБАР** *а.* عنبر **1.** моддаест чун муми нарм, ки хокистариранг ва хушбӯ буда, бештар дар уқьёнуси Ҳинд ва Ором аз меъда ё рӯдаи моҳии анбар (кашалот) ҳосил менамоянд ва собиқ ҳакимон дар тиб низ истеъмол мекарданд, ҳоло фақат дар саноати атриёт ба кор меравад.

Ва нигоре дар садри ӯ нишаста, аз умру зиндагӣ ширинтар, ... мӯи ӯ рашки мушку анбар буд. *Низомии Арӯзӣ*

Ва дигар чанд хизона ёфтанд хумҳои атр аз мушку кофур ва анбару бухур. *«Таърихи Табарӣ»*

**анбари ашҳаб** анбари хокистарранг.

Гоҳи ангезиши ашҳаб зи ғубори зулфаш
Ҳама офоқ пур аз анбари ашҳаб нигаред. *Хисрави Деҳлавӣ*

**анбари ноб** анбари холис, анбари тоза ва соф.

Пур карда зи зулфи пурхаму тоб
Домони ҷаҳон зи анбари ноб. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* зулф.
Анбар аст он, доми дил, ё мушки ноб?
Ё зи сунбул бар гули сурӣ ниқоб? *Камоли Хуҷандӣ*

**анбари соро** а) хушбӯйтарини анбар, беҳтарин навъи анбар; б) *киноя аз* зулфи нозанинон.

Эй ки бар моҳ кашӣ аз анбари соро чавгон,
Музтарибҳол магардон мани саргардонро. *Ҳофиз*

Чун насими саҳарӣ атр ба саҳро овард,
Моҳ рух дар тутуқи анбари соро овард. *Бадри Чочӣ*

**анбари тар** *киноя аз* сиёҳии чашм.

Анбари тар аз саводи дида бар оташ ниҳам,
Чун ба хотир бӯи зулфи он паризод оварам. *Мушфиқӣ*

**баробар гаштани анбар бо кофур** дамидани субҳ; баробар шудани шабу рӯз.

Зи акси чилчароғи чархи ахзар
Баробар гашта бо кофур анбар. *Бадрӣ*

**ба рӯи оташ анбар ниҳодан** *киноя аз* хол ниҳодани маъшуқа ба чеҳра.

**АНБАРА** انبره асп ё шутури обкаш

Бар канори ҷӯй бинам растаи бодому себ,
Рост пиндорӣ қатори уштуронанд анбара. *Ғаввос*

**АНБАРАФШОН||АНБАРФИШОН** عنبرافشان||عنبرفشان пошанда ва афшонандаи хушбӯиҳо, анбарбез.

Чун сабо гуфтаи Ҳофиз бишунид аз булбул,
Анбарафшон ба тамошои раёҳин омад. *Ҳофиз*

◇ **ҷаъди анбарафшон** мӯи марғулаи муаттар, мӯи хушбӯй.

Ҳусни раънoят зи ҷаъди анбарафшон ҷилва ёфт,
Зебу фар, оре, зи парри худ бувад товусро. *Ҷомӣ*

**АНБАРБЕЗ** عنبربیز *ниг.* **анбарфишон.**

**АНБАРБОР** عنبربار мамлу ва пур аз бӯи хуш, бағоят хушбӯ.

**АНБАРБОРИС||АМБАРБОРИС** انبرباریس||امبرباریس як меваи кӯҳӣ, ки онро зиришк ва зирк низ меноманд.

**АНБАРБӮ(Й)** عنبربو(ی) чизе, ки дорои бӯи анбар аст, хушбӯй.

Магар ту шона задӣ зулфи анбарафшонро,
Ки бод ғолиясо гашту хок анбарбӯст? *Ҳофиз*

**АНБАРЗОЙ** عنبرزای: **гови анбарзой** гови баҳрие, ки анбар аз ӯ тавлид меёфтааст, кашалот.

Баҳр дидастӣ, ки хезад гови анбарзой аз ӯ,
Гов бин з-ӯ баҳри нӯшин ҳар замон ангехта. *Хоқонӣ*

**АНБАРИН** عنبرین анбардор; хушбӯ, муаттар; **зулфи анбарин** зулфи сиёҳ ва хушбӯй.

Ба фитроки бало ҷонҳо чу барбананд, барбананд,
Зи зулфи анбарин ҷонҳо чу бикшоянд, бифшонанд.
*Ҳофиз*

Ба ду чашми наргисинат, ба ду зулфи анбаринат,
Ба ду лаъли шаккаринат, ки касоди шаккар омад.
*Шамси Табрезӣ*

**шаби анбарин** шаби тираю торик.

*Дар шабе анбарин бад-ин хомӣ*
Кард Баҳроми Гӯр баҳромӣ. *Низомӣ*

**АНБАРИНА** عنبرینه **1.** хушбӯие, ки аз мушку уду анбар месозанд; **2.** асбоби зинати занон, ки онро аз анбар пур карда ба гардан меовезанд.

З-ин сон, кӣ мушк зулфи туро сар ниҳодааст,
Гарданкашӣ чарост ба ту анбаринаро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**АНБАРИНМӮ(Й)** عنبرین‌مو(ی) муаттармӯй; *киноя аз* маҳбуба.

Маҳи иду шаби қадре, ки меҷӯянд ону ин,
Дили мо ёфт дар зулфи сиёҳи анбаринмӯён.
*Камоли Хуҷандӣ*

**АНБАРНИСОР** عنبرنثار *ниг.* **анбарпош.**

**АНБАРОГИН** عنبرآگین пур аз анбар; *маҷ.* бағоят хушбӯ ва форам.

*Ҳар он кас, ки ин гуфта талқин кунад,*
Димоғи хирад анбарогин кунад. *Хоҷу*

◇ ду **тоқи анбарогин** *киноя аз* ду абрӯи сиёҳ.

Яди қудрат сутуне баста симин,
Ба зери он ду тоқи анбарогин. *Ҷомӣ*

**АНБАРОИН** عنبرآئین анбармонанд, сиёҳ ва хушбӯй.

Бар рухи озарияш турраи анбароин
Бар сари ганҷ фурӯхишта аждар бошад. *Шоҳин*

**АНБАРОСО** عنبرآسا анбармонанд, шабеҳ ба анбар; *маҷ.* хушбӯй мисли анбар.

Агар ба бод диҳам зулфи анбаросоро,
Ба доми хеш кашам оҳувони саҳроро. *Махфӣ*

Насими турраи пурпечутоби анбаросояш
Ба дасти қосиди боди сабо мушки Хутан дорад.
*Туғрал*

**АНБАРПОШ** عنبرپاش *пошандаи хушбӯй, анбарфишон.*

**АНБАРСИРИШТ** عنبرسرشت имтизоҷьёфта ба анбар, бо анбар сиришташуда; *маҷ.* ниҳоят хушбӯ; **абоҳои анбарсиришт** таомҳои лазизи хуштаъм ва хушбӯй.

Абоҳои нӯшини анбарсиришт
Хабар дод аз хӯрдҳои биҳишт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АНБАРСИРИШТА** عنبرسرشته муаттар ва хушбӯй; форам, дилчасп, дилнишин.

«Миръот-ул-хаёл» навиштаи анбарсириштаи он фозили ягона аст. *Садри Зиё*

**АНБАРСО(Й)** عنبرسا(ی) молиидода ба анбар, совида ба анбар, ҳалкарда ба анбар; *маҷ.* бағоят хушбӯ; **турраи** (*ё* **сунбули) анбарсо** *киноя аз* зулфи маҳбуба.

То кунад боди сабо ғолиясой ба чаман,
Барфишон бар сари гул сунбули анбарсоро!
*Камоли Хуҷандӣ*

Накҳати анбари соро ҳама олам бигирифт,
То сабо шона зад он турраи анбарсоро. *Ҷомӣ*

**АНБАРФИШОН** عنبرفشان *ниг.* **анбарафшон.**

Зи шеърам хомаро шаккарзабон кун,
Зи атрам номаро анбарфишон кун. *Ҷомӣ*

**АНБАРФУРӮШ** عنبرفروش **1.** он ки анбар мефурӯшад; **2.** *маҷ.* интишордиҳандаи анбар ё бӯи анбар (бӯи хуш); **субҳи анбарфурӯш** *киноя аз* субҳи интишордиҳандаи бӯи анбар (бӯи хуш).

**АНБАРШИКАН** عنبرشکن **1.** барандаи обрӯи анбар, бартар аз анбар; **2.** *маҷ.* бениҳоят хушбӯй.

**АНБАРӢ** عنبری мансуб ба анбар 1.

Сифат чанд гӯй зи шамшоду лола,
Рухи чун маҳу зулфаки анбариро? *Носири Хисрав*

**АНБАСТА** انبسته ғализ, сахт; ◇ **хуни анбаста** қатраҳои ашки хунин.

Хуни анбаста ҳамерезам бар заррин рух,
З-он ки хуноба намондаст дар ин чашмам низ.
*Шокири Бухорӣ*

**АНБИЁ** *а.* انبیا *ҷ.* **набӣ.**

Ҳарчанд зи анбиё билофад,
Аз сирати анбиё чӣ дорад? *Шамси Табрезӣ*
*Анбиёву авлиёро на хирад монд, на ҳуш,*
Гардад аз ҳайрат забони мардуми гӯё хамӯш. *Исмат*

**АНБИҚ** *а.* انبیق олате, ки ҷисмҳои моеъро ба қатраҳо бармегардонад.

Вақте бухори замин ба кӯҳҳо бештар бувад, ки масили кӯҳ анбиқ аст. *Ибни Сино*

**анбоз** انباز *асоси замони ҳозираи* **анбоштан;** *муқ.* **анбор.**

**АНБОЗ** انباز **1.** рафиқ, шарик; ҳамдам; ҳамроҳ; ҳамнишину ҳамроз.

Товонгар бувад ҳар киро оз нест,
Хунук он касе, к-озаш анбоз нест. *Фирдавсӣ*

**анбоз будан** шарик будан, ҳамроҳ ва ҳамзабон будан.

Гуш манеҳ бар лаби ғайбатгарон,
То ту ҳам анбоз набошӣ дар он. *Хисрави Деҳлавӣ*

**анбоз гаштан** ҳамроҳ, ҳамсайр ва ҳамсафар шудан.

Пурандеша дар дил зи раҳ боз гашт,
Чунон шуд, ки бо бод анбоз гашт. *Фирдавсӣ*

**анбоз кардан** шарик ва ҳамдам гардонидан.

Ба харидории васли ту зи бас камбағалам,
Мани савдозадаро кас ба худ анбоз накард. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* ҳамто, монанд, назир, мисл.

...Ки он ҷонофарин донандаи роз,
Надорад дар худоӣ ҳеҷ анбоз. *Носири Хисрав*

**АНБОЗӢ** انبازی **1.** шарикӣ, ширкат; ҳамроҳӣ; ҳамдастӣ.

Дона ба анбозии шайтон макор,
То зи яке ҳафт сад ояд ба кор. *Низомӣ*

Ҷон ба анбозӣ нашояд в-ин аҷаб, к-он сангдил
Як замон бо мо нишинад, як замон бо дигарон.
*Ҷомӣ*

Ҷумла гуфтандаш, ки ҷонбозӣ кунем,
Фаҳм гирд орему анбозӣ кунем. *Румӣ*

2. алоқа, вобастагӣ, пайвастагӣ.

Аммо қиёси иқтиронӣ он бувад, ки ду қазийя гирд оваранд, ҳар дуро андар як бора анбозӣ бувад. *Ибни Сино*

**АНБОН** انبان халтаи чармини сафарӣ; озуқахалта; саночак, анбона.

Кунун замона дигар гашту ман дигар гаштам,
Асо биёр, ки вақти асову анбон буд. *Рӯдакӣ*

Чанде анбонҳои холӣ бар уштурон бор карда дар юришҳо бо худ мебурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**анбони бод** а) хик ё машки пур аз бод; б) *маҷ.* шикам, меъда; в) *маҷ.* одами фарбеҳи бекора; **анбони нафт** машки пур аз борут ва нафт, ки онро бо оташ ба тарафи душман меандохтанд; **анбони шиновар** хики пурбод, ки ба воситаи он аз дарьё мегузаранд, гупсар.

**АНБОНА** انبانه *ниг.* **анбон**; ◇ **анбонаи баҳона** *киноя аз* бисьёрии баҳонаҷӯӣ ва ҳилагарӣ.

Чӣ ҷои ман, ки биларзад сипеҳри шӯъбадабоз,
Аз ин ҳиял, ки дар анбонаи баҳонаи туст. *Ҳофиз*

**АНБОНЧА** انبانچه анбони хурд, анбони майда; ◇ **анбончаи Сулаймон** халтаи сеҳрангези афсонавии Сулаймон, ки гӯё ҳар чӣ хоҳад, аз даруни он берун меовардааст.

Асири луқмаи мардум мабош, то бошӣ,
Таваккули ту чу анбончаи Сулаймон аст. *Вафои Ҳиравӣ*

**анбор** انبار *асоси замони ҳозираи* **анбоштан**; *муқ.* **анбоз.**

**АНБОР** انبار хона, таҳхона ё биное, ки дар он ғалла ва ё чизҳои дигар захира мекунанд.

Бифармуд, то ғаллаҳо дар анбор кунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дандонзанист кори ту, ҳар ҷо ки донаест,
Ҳастӣ ҳамеша душмани анбори мардумон. *Сайидо*

**АНБОРДОР** انباردار 1. соҳиби анбор, соҳибанбор.

Эътиборе нестам пеши бути анбордор,
Сад ҳазор анбори ғам дорам мани беэътибор. *Сайфӣ*

2. касе, ки ғалла ва озуқаи дигарро захира карда ба дигарон ҳангоми қаҳтӣ қимат мефурӯшад.

Бирезам зи тан хуни анбордор,
Ки ӯ кори яздон гирифтаст хор. *Фирдавсӣ*

**АНБОР(И)ДАН** انباردن || انباریدن *ниг.* **анбоштан.**

Биянборам ин рӯди Ҷайҳун ба мушк,
Ба машк оби дарьё кунам пок хушк. *Фирдавсӣ*

Ситеза бурдан бо дӯстон ҳамин масал аст,
Ки ташна чашмаи ҳайвон ба гил биянборад. *Саъдӣ*

**АНБОХУН** انباخون *ниг.* **абнохун.**

**АНБОШТАН** انباشتن пур кардан; анбор кардан; ғундоштан; фароҳам овардан, ҷамъ овардан, захира кардан.

Накде, *ки яқин дошт, ба ғоратгари шак рафт,*
Ганҷе, ки зар анбошт, ба ташвиши маҳак рафт. *Бедил*

...Ки ман худ ҳамин орзу доштам,
Расидам, ба дил он чӣ анбоштам. *Савдо*

**АНБУЗАН||АНБУДАН** انبوذن || انبودن 1. *фалс.* моддаи аввалӣ, ки ҳама чиз аз он таркиб ёфтааст, офариниш.

Буданат дар хок бошад, ё фато,
Ҳамчунон к-аз хок буд анбузанат. *Рӯдакӣ*

2. *ниг.* **анбоштан.**

Боғбоне бунафша меанбуд,
Гуфташ: Эй чангпушти ҷомакабуд! *Ибни Ямин*

**АНБУР** انبر *ниг.* **анбӯр.**

**АНБӮИДАН** انبوئیدن *ниг.* **бӯидан.**

Ба машом он ки гул биянбӯяд,
Аз миёнаш нишоти дил рӯяд. *Саноӣ*

**АНБӮР||АНБУР** انبور || انبر олатест, ки заргарон, оҳангарон ва аҳли саноат филиззоти тафсида бо он мегиранд; олатест, ки ба воситаи он мех мекашанд; оташгирак.

Агар як дам шавам аз васли ӯ дур,
Кунад ҳар мӯ дар аъзо кори анбӯр. *Сайидо*

Ҷуз ба анбӯр оташ аз ҳамсоягон натвон гирифт,
Нест осон баргирифтан дил зи ёри ғамгусор. *Саиди Ашраф*

◇ **бо анбӯр ба иқрор овардан** қоил кардан, қувваи худро шиносонидан.

Рӯи ӯ гулро зи беқадрӣ ба бозор оварад,
Хӯи ӯ бо анбур оташро ба иқрор оварад. *Мӯҳсини Таъсир*

**АНБӮҲ** انبوه 1. бисьёр, беандоза, бешумор.

Ориз баъд аз панҷ моҳ эълони вазир кард, ки гурӯҳе анбӯҳ ва лашкаре фаровон ҷамъ шуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дастам таҳи сангу пушт бар кӯҳ,
Осоишам андаку ғам анбӯҳ. *Шоҳин*

2. издиҳом, ҷамъият, маҷмаъ, ҷамъомад.

Хабар ба Умар ... шуд ва Басраро ба Муғайра бинни Шаъба дод ва шаҳр пур аз анбӯҳ шуд. *«Таърихи Табарӣ»*

**анбӯҳ гаштан** ҷамъ шудан, тӯб шудан, фароҳам омадан.

Гурӯҳе ҳамчу чин дар домани кӯҳ,
Ба завқи ҷоҳ кандан гашта анбӯҳ. *Бедил*

**анбӯҳ ёфтан** ҷамъ шудан, ҷамъ омадан.

З-он пеш, ки сел резад аз кӯҳ,
Дар пастии хона ёбад анбӯҳ. *Файзӣ*

3. пур, мамлу; *маҷ.* серодам.

Табас шаҳре анбӯҳ аст, агарчи ба русто монад. *Носири Хисрав*

**анбӯҳ кардан** а) чизи бисьёр ё вазнинро фурӯ афтондан; б) *маҷ.* хароб кардан, валангор намудан, хоктӯда кардан.

Хона бар сари эшон анбӯҳ кард ва ҳар даҳ бимурданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АНБӮҲӢ** انبوهی бисьёрӣ, фаровонӣ, фароҳамӣ, беҳаддию бешуморӣ.

*Зи анбӯҳии хорҳои дурушт*
Бишуд пуштаҳояш ҳама хорпушт. *Шодӣ*

**АНВАР** *а.* انور равшантар; мунаввар, пурнур, бисьёр равшан; **моҳи анвар** моҳи пурнур ва дурахшон.

Нигоҳи наргисаш аз фитнаи музмар хабар дорад,
Аҷаб шӯхе, ки рӯяш аз маҳи анвар хабар дорад.
*Васлӣ*

**меҳри анвар** офтоби шӯълавар, хуршеди дурахшон.

Қамӣ надорад зи моҳи тобон,
Қамӣ надорад зи меҳри анвар. *Мушфиқӣ*

◇ **замири анвар** дили соф ва равшан, тинати пок ва мунаввар.

Он чи бар замири анвар гузарад, авло ва ансаб аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**раъи** (ё **рои**) **анвар** фикри равшан.

Аз ӯ машварат бояд хост, то раъи анвари ӯ чӣ савоб бинад. *Авфӣ*

Бар ёди раъи анвари ӯ осмон ба субҳ
Ҷон мекунад фидову кавокиб нисор ҳам. *Ҳофиз*

**анвар кардан** равшан кардан.

З-оташи дил шамъи хирад баркунам,
Байт ба байташ ҳама анвар кунам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АНВАРӢ** انوری 1. мансуб ба анвар; 2. тахаллуси шоир, олим ва ситорашиноси маъруф аст, ки аз шаҳри Абевард буда, дар давраи ҳукмронии Султон Санҷари Салҷуқӣ (асри XII мелодӣ) зиндагӣ кардааст.

Ба мадҳи ту гоҳи сухангустарӣ
Бувад маҳ Саноию меҳр Анварӣ. *Хоҷу*

**АНВОР** *а.* انوار *ҷ.* **нур.**

Зарроти ҷаҳон маҳв дар анвори рухи туст,
Инак зи ту даъвою зи хуршед гувоҳӣ. *Исмат*

Фурӯғи оинаи дил кӣ мекунад бовар,
Ҳамин ба шамъу чароғ аст мунҳасир анвор.
*Бедил*

**АНВОЪ** *а.* انواع *ҷ.* **навъ.**

Баркашад оина аз ҷайби уфуқ чарху дар он
Бинамояд рухи гетӣ ба ҳазорон анвоъ. (1) *Ҳофиз*

**анвои таом** хӯрокиҳои гуногун, ҳар навъ ғизоҳо.

Хуш бувад дар ақаби ин ҳама анвои таом
Оби барфӣ, ки зи сардӣ нахӯрӣ ҷуз ба се бор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**анвои узр** баҳонаҳои гуногун, узрҳои бисьёр.

Марди айёр ба анвои узрҳо мутамассик шуда мегуфт... *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**анвои фавокеҳ** меваҳои гуногун.

Заминашон ҳама обшор, муштамил бар гулу гулзор ва мӯҳтавӣ бар анвои фавокеҳ ва асмор.
*Аҳмади Дониш*

**анвои фазоил** фазилатҳои гуногун.

Дар шоирӣ ӯро анвои фазоил аст ва ашъори ӯ бештар бар тариқи луғз воқеъ аст.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**анвои хокӣ** чизҳое, ки аз хок мерӯянд, рустаниҳо.

Ғараз аз борон он аст, ки аз нузули қатароти он анвои хокӣ ва самарот ва раёҳин ва шақоиқ дар ҳадоиқ ба зуҳур ояд. *«Фатҳнома»*

**АНГ** I انگ қубурҳои сафолин, ғулба ва обмӯриҳо, обпулаи сафол; гузаргоҳи зеризаминии об.

**АНГ** II انگ нишон ва аломате, ки рӯи борҳои тиҷоратӣ мегузоранд.

Аз сухан, Таъсир, боз аз нуктаҳои интихоб
Бастаҳои хушқумоши пур зи анг овардай.
*Мӯҳсини Таъсир*

**АНГАБИН** انگبین *ниг.* **ангубин.**

**АНГАЛ||АНГУЛ** انگل || انگول *ниг.* **ангала||ангула.**

**АНГАЛА||АНГУЛА** انگله || انگوله 1. ҳалқае, ки тугмаро аз он мегузароnанд.

Ман дарида ҷайбу ӯ дар гардани он симтан
Дастҳо афганда дар ҳам ҳамчу гӯю ангала.
*Масъуди Саъд*

2. *маҷ.* банд, уқда, гиреҳ.

Дил ба ғам гуфто, ки ангал во шавад,
Ғам диламро дӯстдорӣ мекунад.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**АНГАЛЬЮН** *ю.* انگلیون 1. *д.* китоби Инҷил.

Ӯ баён мекард бо эшон ба роз
Сирри Ангальюну зуннору намоз. *Румӣ*

2. номи китоби Монии наққош.

Ба туғро-бар кунад сурат ба сони нақши Чинистон,
Ба дафтар баркашад ҷадвал ба сони сӯҳфи Ангальюн. *Муиззӣ*

**АНГАШБА** انگشبه деҳқони молдор, деҳқони некӯаҳвол, ки бисьёр коргар дорад.

Дар роҳи Нишобур деҳе дидам бас хуб,
Ангашбаи ӯро на адад буду на марра. *Рӯдакӣ*

**ангез** انگیز *асоси замони ҳозираи* **ангехтан, ангезидан.**

**АНГЕЗ** انگیز 1. қасд, хоҳиш, оҳанг, майл; **ангез кардан** а) майл кардан, хостан, хоҳиш кардан.

Амир Чӯпон ҷиҳати дафъи малолати султон ангези шикор кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Чу булбул ҳар дам ангези паридан мекунад чашмам,
Магар имшаб ба хобам он гули рухсор меояд?
*Сайидо*

б) шӯр андохтан, тез кардан; в) *кинояаз* эҷод кардан.

...Ки, эй ганҷи ҳикмат, қалам тез кун,
Хирадномае аз нав ангез кун! *Ҷомӣ*

2. таҳрик; шӯрандозӣ, касеро ба касе тез кардан.

Қайсар ... ба ангези Гуштосп расуле ба Лӯҳросп фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар чашмат бар ангези малоҳат рехт хуни ман,
Хушам, к-оби ҳаёт андар лаби шаккарфишон дорӣ. *Исмат*

**ангези сӯҳбат андохтан** сӯҳбат барпо кардан, маҷлис оростан.

Хоҷа Муҳаммади сарроф ангези сӯҳбате ва тарҳи ҷашне андохт, тамоми аҳли корвонро талаб намуд.
*Восифӣ*

**АНГЕЗИДАН** انگیزیدن *ниг.* **ангехтан.**

**АНГЕХТАН** انگیختن || انگیختن 1. дар ҷунбиш овардан, ба ҳаракат овардан; шӯрондан; бархезонидан.

Яке лашкар ангехт, к-аз тарку теғ
Фурӯзанда баркаш баромад ба меғ. *Низомӣ*

Чу ангезад ба рӯзи разм Шабранг,
Дарад сад саффи душманро ба як ҷанг. *Бадрӣ*

2. ба вуҷуд овардан, мавҷуд кардан, пайдо кунонидан.

Дар азал чун тинати поки ту меангехтанд,
Аз намак муште дар оби зиндагонӣ рехтанд.
*Исмат*

Ҳасани Саббоҳ макре ангехта яке аз мулозимони боргоҳи султонро фирефт. *«Равзат-ус-сафо»*

3. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'хаёл ангехтан', 'оташ ангехтан', 'маҳфил ангехтан'.

**АНГИШТ** انگشت зуғол, лахчаи сиёҳшуда, сӯхтаи ҳезум.

Ҳар он гаҳ ки барзад яке боди сард,
Чу зангӣ барангехт з-ангишт гард. *Фирдавсӣ*

Гар даст ба дил барниҳам, аз сӯхтани дил
Ангишт шавад бешак дар дасти ман ангушт.
*Дақиқӣ*

**АНГИШТГАР** انگشتگر касе, ки ангишт месозад, ангиштсоз, ангиштӣ.

Агар ту шавӣ назди ангиштгар,
Аз ӯ чуз сиёҳӣ набинӣ дигар. *Фирдавсӣ*

**АНГИШТОЛ** انگشتال касал, бемор, дардманд.

Зи хонумону қаробат ба ғурбат афтодам,
Бимондам ин ҷо бе созу баргу ангиштол.
*Абулаббос*

**АНГОЗ** انگاز олат, афзор, асбоб, адот.

Ӯ каманд андохт, моро ӯ кашид,
Мо ба дасти сонеъ ангоз омадем. *Румӣ*

**АНГОРА** انگاره 1. фикру хаёл, тасаввур, пиндор.

Ошиқони хастадилро дар даруна завқҳо,
Оқилони тираҷонро дар дарун ангораҳо.
*Шамси Табрезӣ*

2. саргузашт; достон, афсона; 3. дафтари ҳисоб; номаи аъмол.

З-он пеш ки пеш оядат он рӯзи пур аз ҳавл,
Биншину тан андар деҳу ангора ба пеш ор.
*Лабибӣ*

4. ҳар чизи нотамом, наққошӣ ва ҳаҷҷории (сангтарошии) нотамом.

Омадӣ ангораву ангора рафтӣ аз ҷаҳон,
Бо ду сад сӯҳон накардӣ хешро ҳамвор, ҳайф.
*Зулолӣ*

**АНГОРДА** انگارده *ниг.* **ангора.**

**АНГОР(И)ДАН** انگاردن || انگاریدن *ниг.* **ангоштан.**

Ҳама шоҳ бигзорад аз ту ҳаме,
Бадӣ некӣ ангорад аз ту ҳаме. *Фирдавсӣ*

Суроҳӣ мекашам пинҳону мардум дафтар ангоранд,
Аҷаб гар оташи ин зарқ дар дафтар намегирад?!
*Ҳофиз*

**АНГОРДАХАР** انگاردهخر *киноя аз* толиби афсонаву қисса; моили ҳикояву саргузашт.

Бонг бардоштам аз ғояти навмедии ишқ,
Гуфтам: Эй ишвафурӯшандаи ангордахар! *Саноӣ*

**АНГОРИДАН** انگاریدن *ниг.* **ангор(и)дан.**

**АНГОШТАН** انگاشتن андешидан, пиндоштан, тасаввур кардан, гумон кардан.

Нашояд ба як тан ҷаҳон доштан,
Ҳама олам они худ ангоштан! *Низомӣ*

Халифа он суханро ҳақиқат ангошт ва аз хавф меларзид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АНГУБИН||АНГАБИН** انگبین асал, шаҳд.

Лабаш бӯсиду гуфт: Ин ангубин аст,
Нишон додаш, ки ҷои бӯса ин аст. *Низомӣ*

Сухан гар худ ҳама сеҳри мубин аст,
Фаровон муму андак ангубин аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ангубин кардан** ба асал табдил додан; ширин кардан.

Касе кард натвон зи заҳр ангубин,
Насозад зи рекоша кас пӯстин. *Унсурӣ*

◇ **ангабини умр** *киноя аз* ширинии ҳаёт.

Азбаски заҳри талхии ҳиҷрон кашидаам,
Чун заҳр дар даҳони ман аст ангабини умр. *Имло*

**АНГУБИНДОР** انگبیندار 1. асалдор; 2. *маҷ.* ширинидор.

Ҳавои хушу роҳ бехор буд
В-агар буд хор, ангубиндор буд. *Низомӣ*

**АНГУБИНЛАБ** انگبین لب *киноя аз* ширинлаб.

**АНГУБИНХОНА** انگبین خانه хонаи занбӯр.

**АНГУЗА||АНГУЖА** انگزه || انگژه шилми (самғи) бадбӯи дарахти ангудон, ки дар тиб кор фармуда мешавад, ҳилтит.

Бӯи ихлосу нифоқи бемаза
Ҳаст зоҳир ҳамчу уду ангуза. *Румӣ*

**АНГУЛ** انگول *ниг.* **ангал.**

**АНГУЛА** انگوله *ниг.* **ангала.**

**АНГУР** انگور меваи хуштаъми токии хӯша-хӯша, ки хелҳои гуногун дорад ва аз он шароб ҳам тайёр мекунанд; **ангури обӣ** навъе аз ангур, ки серобу пӯстсахт аст; ◇ **ранг гирифтани ангур аз ангур** *киноя аз* таъсир гирифтан аз ҳамдигар.

Макун бо бадомӯз ҳаргиз даранг,
Ки ангур гирад зи ангур ранг. *Низомӣ*

**АНГУШТ** انگشت ҳар яке аз ҷузъҳои ҳаракаткунанда, ки дар интиҳои дасту пойҳои инсон воқеъ гардидаанд, лила(к), лилӣ, чилик.

Агар бар фарқи мазлуме кашӣ мушт,
Расад аввал туро дарде ба ангушт. *Ҳозиқ*

**ангушти бинсир** ангушти ҳалқа, ангушти ангуштарӣ, ангушти беном, ангушти зинҳор; **ангушти вусто** ангушти миёна, ангушти расо; **ангушти зиёд** ангушти зиёдатӣ, ки онро «ангушти бaракā» меноманд.

Гиреҳ натвонад аз корам кушудан,
Қалам дар дастам ангушти зиёд аст.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ангушти ибҳом** нарангушт, сарангушт, ангушти бузург; **ангушти саббоба** ангушти ишорат, ангушти шаҳодат, ангушти хитоб; **ангушти хинсир** ангушти хурд, ангушти ятимак, ангуштак; ◇ **ангушт газидан** *киноя аз* изҳори ҳасрат ва надомат кардан.

Аз садмаи он фитод бар пушт,
Бархост зи ҷо, газид ангушт. *Шоҳин*

**ангушт гузоштан** *ниг.* **ангушт ниҳодан; ангушт кашидан** *бар чизе* хат задан, аз эътибор соқит кардан; *киноя аз* нобуд кардан, маҳв гардонидан.

Гар зи акси рухи чун меҳри ту ҷӯянд нишон,
Ақл дарҳол кашад бар маҳи тобон ангушт.
*Шарафшоҳ*

**ангушт ниҳодан** (*ё* **гузоштан**) эътироз ва айбҷӯӣ кардан.

Туро ҳарфе ба сад тазвир дар мушт,
Манеҳ бар ҳарфи кас беҳуда ангушт. *Низомӣ*

Густох манеҳ ба ҳарфаш ангушт,
То бар дами дашна н-оядат мушт. *Шоҳин*

**ангушт сафед мондан** а) бе ҳино мондани ангушт; б) *киноя аз* бебаҳра мондан, ба мақсаде нарасидан.

Фикри бикрам тарбият ҳаргиз надид аз рӯзгор,
Рафт чандин иду монд ангушти ин духтар сафед.
*Шоҳин*

**ангушт соидан** *бар чизе* аз эътибор соқит гардонидан.

Лаълат андар сухан шакар хояд,
Рӯят ангушт бар қамар сояд. *Хоқонӣ*

**ангушт тар кардан** нафъ дидан, баҳра бурдан аз чизе.

Ангушт тар накардаам аз базми аҳли ҷуд,
Селизанон ба суфраи Ҳотам нишастаам. *Сайидо*

**ангушт хоидан** а) асабонӣ шудан; изҳори хашм кардан.

Ҳар соатам ба навъе дарди куҳан физоӣ,
Чун ман бирафтам, он гаҳ ангушт бар кӣ хоӣ?
*Хоқонӣ*

б) изҳори таассуф намудан, афсӯс хӯрдан, пушаймон шудан.

Аз гудози шамъ равшан шуд, ки дар базми вуҷуд
Рӯзии равшандилон ангушти худ хоидан аст. *Соиб*

**ангушти зинҳор бардоштан** амон хостан; *киноя аз* таслим шудан.

Душман, ки хост, то ниҳад ангушти эътироз,
Бардошт аз маҳобаташ ангушти зинҳор.
*Салмони Соваҷӣ*

**ангушти нил кашидан** *бар чизе* тарк кардани чизе.

Солҳо дар фикри он байтам, ки гуфт
Пилбоне бар лаби дарьёи Нил:
Ё марав бо ёри азрақпераҳан,
Ё бикаш бар хонумон ангушти нил. *Саъдӣ*

**ангушти таассуф газидан** изҳори таассуф кардан, пушаймон шудан, ҳасрат хӯрдан.

Ангушти таассуф бигазидему гузаштем
Бар умри талафкарда, ки дар бехабарӣ буд.
*Махфӣ*

**ангушти тааҷҷуб** (*ё* **таҳайюр**) **дар** (*ё* **ба**) **дандон будан** (*ё* **гирифтан, газидан**) ҳайрон шудан, дар ҳайрат мондан.

Ҳалокухон ба мутолааи Алмавт ба боло баромад ва аз азамати он кӯҳ ангушти тааҷҷуб дар дандони ҳайрат гирифта. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Ба дастам ҳар кӣ бинад соиди ту,
Ба дандон гирад ангушти таҳайюр. *Ҷомӣ*

Ангушти тааҷҷуби ҷаҳоне
Аз гуфтушуниди мо ба дандон. *Саъдӣ*

**ангушти ғайрат ба дандон газидан** рашк бурдан; хашмгин шудан.

Ба дандон кӣ ангушти ғайрат газид,
Замоне гиребон зи ҳайрат дарид. *Ҳотифӣ*

**ангушти қабул бар дида ниҳодан** *киноя аз* изҳори итоат ва фармонбардорӣ кардан; **ангушт ба ангушт задан** аз хушҳолӣ ангуштҳоро ба якдигар задан; бо ангуштон шикан-шикан кардан, ангуштак задан ба вақти рақс; **ангушт ба дандон газидан** *киноя аз* а) афсус хӯрдан, надомат кардан, пушаймон шудан; б) дар ҳайрат мондан.

З-афсурдани он баҳори хандон,
Ангушт газида гул ба дандон. *Файзӣ*

**ангушт ба** (*ё* **бар**) **дида мондан** (*ё* **гузоштан, ниҳодан**) *киноя аз* қабул кардан, пазируфтан; изҳори итоат ва ё ризоят кардан.

Хирад аз рӯи ту ангушт ниҳад бар дида,
Ақл дар кӯи ту бар хок ниҳад пешонӣ.
*Назории Қӯҳистонӣ*

Маҷнун сухани падар чу бишнуфт,
Ангушт ба дида монду баргуфт... *Шоҳин*

**ангушт ба хонаи занбӯр ниҳодан** *киноя аз* ба кори хатарнок даст задан.

Ангушти худ ба хонаи занбӯр мениҳад
Ҳар кас, ки дар ҷаҳон шакаристон ҳавас кунад.
*Сайидо*

**ангушт бар лаб гузоштан** (*ё* **гирифтан, ниҳодан, мондан**) а) ба касе ишораи хомӯшӣ додан.

Бихандиду ангушт бар лаб гирифт,
Ки, Саъдӣ, мадор он чи дидӣ, шигифт. *Саъдӣ*

б) тааҷҷуб кардан, ҳайрон шудан; **ангушт бар лаб задан** ҳаракате, ки барои ба сухан даровардани касе мекунанд; **ангушт бар ҷабин ниҳодан** а) фикр кардан; б) салом додан.

Чарх таъзими даратро маҳу сол
Бар ҷабин мениҳад ангушти ҳилол. *Зулолӣ*

**ангушт дар даҳон мондан** тааҷҷуб кардан ва ҳайрон шудан.

Оинае талаб кун, то рӯи худ бубинӣ,
В-аз ҳусни худ бимонӣ ангушт дар даҳонат. *Саъдӣ*

**ангушт дар намак задан** намаки якдигарро чашидан.

Меҳоҳам, ки фалон рӯз малик бо ҳадаму ҳашам бандагонро сарафроз кунад, то ангушт дар намак занем. «*Хористон*»

**ангушт дар чашм кардан** халал расонидан, азоб додан.

Шуд киса тиҳӣ, дидаам аз ашку зи таън
Ҳар дам мижа ангушт кунад дар чашмам.
*Насирои Ҳамадонӣ*

**бар ангушт печидан** баҳона кардан; овоза кардан.

То напечанд халқ бар ангушт,
Ки якеро барои ҳеҷ бикушт. *Саноӣ*

**дар ангушт овардан** ба ҳисоб гирифтан, бо ангушт шумурдан.

Ҷавоҳир на чандон, ки уро дабир
Биёрад дар ангушт ё дар замир. *Низомӣ*

**даҳ ангушт ба даҳон гирифтан** (*ё* **андохтан**) *киноя аз* ниҳоят ҳарис будан, аз ҳад зиёд хасисӣ кардан.

Зи баҳри он ки даҳ ангушт дар даҳон гирӣ,
Даҳон зи маслиҳат аст, он ки мебимонад боз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**сари ангушти надомат хоидан** изҳори пушаймонӣ кардан, афсӯс хӯрдан.

Ҳар кас, ки ба ҷон панди азизон накунад гӯш,
Бисьёр бихояд сари ангушти надомат. *Ҳофиз*

**сари ангушти таҳайюр газидан** тааҷҷуб кардан, ҳайрон шудан.

Сари ангушти таҳайюр бигазад ақл ба дандон,
Чун таammул кунад он сурати ангуштнаморо? *Саъдӣ*

**АНГУШТА** انگشته панҷшохаи чӯбини хирманбодкунии деҳқонон, авшин, панҷшоха.

Аз гувозу ташу ангуштаи бахмону фалон
Бо табарзину дабусию рикоби камарӣ. *Кисоӣ*

**АНГУШТАК** انگشتک ангушти хурд; ◇ **ангуштак задан** вақти шодӣ ва рақс ангуштҳоро ба ҳам зада аз онҳо садо баровардан, шикан-шикан кардан.

**АНГУШТАР** انگشتر ҳалқаи тилло, нуқра ва аз филиззи дигар, ки ба ангушт мегузаронанд, ангуштарин.

Гуфтам: «Бо ман чанд марворид аст, қимати ҳар яке ҳафтод ҳазор дирам» ва ангуштари хеш бидодам. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ангуштари зинҳор** ангуштаре, ки барои дар амон ва бехатарӣ нигоҳ доштани касе ба ӯ медиҳанд.

Маъруз дошт, ки ... агар подшоҳ маро ангуштари зинҳор диҳад, бар ганҷе далолат кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ангуштари по шудан** камқадру камбаҳо шудан, аз эътибор фаромадан; **ангуштар бохтан** навъе аз бозӣ, ки онро чакабардаст ҳам мегӯянд.

Шаб чу бозам ба рафиқони худ ангуштарро,
Ба хаёли лаби он тангдаҳан ҳоҳам бохт. *Камоли Хуҷандӣ*

**АНГУШТАРИН** انگشترین *ниг.* **ангуштар.**

Гарчи Сулаймон шавад, ангуштарин
Хинсири ӯро нарасад дар нигин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АНГУШТАРӢ** انگشتری *ниг.* **ангуштар.**

Алминнату лиллоҳ, ки ангуштарии мулк
Карданд дигарбора ба ангушти Сулаймон. *Муиззӣ*

◇ **ангуштарӣ бохтан** *ниг.* **ангуштар (ангуштар бохтан).**

Ба дасти он бутони маҷлисафрӯз
Сипеҳр ангуштарӣ мебохт то рӯз. *Низомӣ*

**АНГУШТВОНА||АНГУШТПОНА** انگشتوانه || انگشتپانه афзорест, ки дар вақти дарздӯзӣ ба сари ангушт мекунанд.

Фитода хӯд чу ангуштвонаи хайёт,
Шикаста тораку бар вай зи найза монда нишон. *Камоли Исмоил*

**АНГУШТКАШ** انگشت‌کش *ниг.* **ангуштнамо.**

Меравам бехуду бо худ зи ҳаё мегӯям,
То ки аз дасти дил ангушткаши ом шудам. *Назории Кӯҳистонӣ*

**АНГУШТНАМО** انگشتنما *киноя аз* машҳур, шӯҳратъёфта, маъруф (ба хубӣ ё бадӣ).

На ман ангуштнамоям ба ҳаводории рӯят,
Ки ту ангуштнамоиву халоиқ нигаронат. *Саъдӣ*

**ангуштнамо гаштан (ё шудан)** шӯҳрат ёфтан.

Бим аст, ки дар бехудӣ афсона шавам,
В-ангуштнамои хешу бегона шавам! *Убайди Зоконӣ*

Аз бузургии падари ӯст, ки писар дар забони халқ афтода ва ангуштнамо гашта. *Ҷомӣ*

**ангуштнамо кардан** машҳур гардонидан.

Майли хами абрӯи туам пушт дуто кард,
Дар шаҳр чу моҳи навам ангуштнамо кард. *Ҷомӣ*

**ангуштнамо шудан** *ниг.* **ангуштнамо гаштан.**

**АНГУШТНАМОӢ** انگشت نمائی машҳурӣ.

Ишқу дарвешию ангуштнамоиву маломат—
Ҳама саҳл аст, таҳаммул накунам бори ҷудоӣ. *Саъдӣ*

**АНГУШТПЕЧ** انگشت پیچ **1.** дастовез, дастак; баҳона.

Сарриштаи қарор шуд аз дасту ҳамчунон
Ангуштпечи мо сухани зулфи дилрабост. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* он ки мавриди эътироз воқеъ шудааст, он ки ба вай эътироз мешавад.

Чу ҳоҳӣ, ки кам гардӣ ангуштпеч,
Ба андеша гӯю маяндеш ҳеҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АНГУШТПОНА** انگشتپانه *ниг.* **ангуштвона.**

**АНД** اند адади маҷҳул, шумораи номаълум, ки аз се то нӯҳро нишон медиҳад.

Тафаҳҳус карданд, ҷумла хирадмандони мамлакатро ва аз ҷумла ҳафтоду анд танро ба Бухоро оварданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Бо Аҳмад ... чиҳилу анд рӯз он ҷо будем. *Ҷомӣ*

**АНДА** انده: **анда-қудоӣ** ба воситаи духтар додан ва келин кардан ба якдигар наздик шудан.

[Ғозонхон] миёни эшон мартабаи оқо ва инӣ ва анда-қудоӣ муайян фармудӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АНДАК** اندک каме, кам.

Андаке ҷамол беҳ аз бисьёрии мол. *Зарбулмасал*

Фахр бар бисьёри бемаънӣ мабар,
Андаки мо беҳ зи бисьёри дигар.*

**андак-андак** кам-кам.

Чунон ки чун чароғе ҳамечунбад ва ҳамеояд андак-андак, он гоҳ рӯшноне ҳамеафзояд. *Ибни Сино*

Андак-андак ба ҳам шавад бисьёр,
Дона-донаст ғалла дар анбор. *Саъдӣ*

◇ **андак далели бисьёр аст** *зарб.* хосияти чизи бисьёреро аз намунаи андаки он фаҳмидан мумкин аст, муште намунаи хирвор аст.

Зи бисьёр андакеро ӯ намуда,
Далел аст андаке ӯро зи бисьёр. *Фаррухӣ*

**АНДАКРИШ** اندک ریش камриш.

Довуд марде буд кӯтоҳболой, андакриш. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АНДАКХИРАД** اندک خرد камақл, камфаҳм.

Ба Афросиёб бошад он хӯи бад
Аз он номдорони андакхирад. *Фирдавсӣ*

**АНДАЛЕБ** *а.* عندلیب **1.** булбул, ҳазордостон, ҳазорово; **2.** *маҷ.* сароянда, хушовоз; фиғону нолакунанда; ◇ **андалеби достон** *киноя аз* ноқили достон, достонсаро, достонгӯй.

Гаҳе тӯтисифат шаккарбаён бош,
Гаҳе худ андалеби достон бош! *Ҳозиқ*

**андалеби шайдо** *киноя аз* ошиқ, ошиқи шӯрида.

Ғурури ҳусн иҷозат магар надод, эй гул,
Ки пурсише накунӣ андалеби шайдоро. *Ҳофиз*

**АНДАЛЕБОҲАНГ** عندلیب آهنگ булбуловоз, хушовоз, хушнаво, хушхон.

Аз навои булбулон бар гул чӣ ҳосил, чун ба боғ
Ҷоми гулрангу ҳарифи андалебоҳанг нест? *Ҷомӣ*

**АНДАМА** اندمه ғамҳои гузашта; ба ёд овардани ғаму андӯҳи пештара.

Беҳтарин ёрону наздикон ҳама
Назди ӯ дорам ҳамеша андама. *Рӯдакӣ*

**ʼандар** اندر ҳамчун ҷузъи дуюми калимаҳои мураккаб омада, маънои ӯгайро ифода мекунад, мас. **падарандар** падари ӯгай; **модарандар** модари ӯгай; **хоҳарандар** хоҳари ӯгай ва ғ.

**АНДАР** اندر *шакли кӯҳнаи пешоянди* дар **1.** дар, дар миёни..., ба даруни...

...Ки андар ҷаҳон суди беранҷ нест,
Қасеро, ки коҳил бувад, ганҷ нест. *Фирдавсӣ*

**2.** ба, бар.

Ҳаме хун фишонам ба ҷои сиришк,
Ҳамеша гирифторам андар пизишк. *Фирдавсӣ*

Лаби доман андар миён барзада,
Равон сӯи дарвозаву сар зада. *Сайидо*

**3.** дар бораи ..., оид ба..., дар хусуси ..., дар мавзӯи...

Басе меҳтар андеша кард андар он,
Наёмад ҳаме бар дилаш-бар гарон. *Фирдавсӣ*

**андар соат** ҳамон соат, дар он соат.

Қайдар андар соат расулон фиристод.
*«Таърихи Систон»*

**пас-андар** дар пас, дар ақиб.

Ҳамеронд дар пеш бо Тӯс Гев
Пас-андар парастандаи чанд нев. *Фирдавсӣ*

**сад андар сад** сад дар сад; *маҷ.* сар то сар, ҳамаҷоя.

Сад андар сад ин дашт ҷои ман аст,
Баланд осмонаш ҳавои ман аст. *Фирдавсӣ*

**хам андар хам** печ дар печ; шикан дар шикан.

Ҳар кӣ чун Ибни Ямин хост, ки девона шавад,
Даст бар ҳалқаи он зулфи хам андар хам зад.
*Ибни Ямин*

**як андар дигар** ба якдигар, болои ҳам, аз паси ҳам.

Гуҳарҳо як андар дигар сохта,
Зи ҳар гуна гардан барафрохта. *Фирдавсӣ*

◇ **андар афкандан** дар ҷои худ ниҳодан.

Ба зин андар афкaнд гурзи ниё,
Пур аз ҷанг сар, дил пур аз кимиё. *Фирдавсӣ*

**андар гирифтан** мувофиқ омадан, мақбул шудан; таъсирбахш омадан.

Туро гар кори ман андар нагирад,
Зи бахти ман аҷаб коре набошад. *Анварӣ*

**андар гузаштан** аз дунё гузаштан, вафот кардан.

Абӯбакри Сиддиқ андар гузашт.
*«Таърихи Систон»*

**андар овардан** равона кардан, роҳӣ намудан.

Раҳи Систон гиру баркаш сипоҳ,
Ба Ҳиндустон андар овар ба роҳ. *Фирдавсӣ*

**андар омадан** а) фаро расидан, расидан.

Чун соли ёздаҳуми ҳиҷрат андар омад, кори мулуки Аҷам заиф гашт. *«Таърихи Табарӣ»*

б) фуруд омадан, фаромадан.

Шаҳи мо бад-ин дашти Ховарзамин,
Ба нахҷири гӯр андар омад зи зин. *Ҳоҷу*

**андар пайвастан** ба вуҷуд омадан, рӯй додан, барпо шудан.

Ҳарб андар пайваст ва корзор сахт шуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**андар расидан** дарьёфтан, пай бурдан, бо фикру тааммул дарьёфтан, сарфаҳм рафтан; тасаввур кардан.

Донистан ду гуна аст: яке—андар расидан, ки ба тозӣ онро тасаввур хонанд. *Ибни Сино*

**андар рафтан** дохил шудан, ворид шудан, даромадан.

Чун расулон ва ҳоҷиб ... андар рафтанд, дар сахт карданд. *«Таърихи Систон»*

**андар хӯрдан** лоиқ ва муносиб будан.

Аз ин хубрӯён ба чашми хирад
Нигаҳ кун, ки бо ту кӣ андар хӯрад?! *Фирдавсӣ*

**АНДАРВО(Й)‖АНДАРБО(Й)** اندروا(ی) ‖ اندربا(ی) **1.** сарнагун овехта, муаллақ.

Эй ки андар хами ҳар мӯ-т диле андарвост,
Як сари мӯи туро ҳар ду ҷаҳон ним баҳост.
*Камоли Исмоил*

**2.** *маҷ.* саргашта, ҳайрон, саргардон.

Чу гардонгашта селобе миёни оби осуда,
Чу гардон гирдбоди тундгарди тира андарво.
*Фаррухӣ*

**3.** зарурӣ, лозима; лозим, даркор.

Зиҳӣ тани ҳунару чашми некномеро
Чу рӯҳ дархӯру ҳамчун ду дида андарбой.
*Фаррухӣ*

**АНДАРЗ** اندرز панд, насиҳат.

Ба домони ту хоҳам кард пайванд
Зи андарзу насиҳат руқъае чанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Шамъи фурсат фасонахонӣ дошт,
Ба сад андарз тарзабонӣ дошт. *Бедил*

**АНДАРУН** اندرون **1.** дарун, миён, *байн.*

Ҳамехост дидан сари ростӣ,
Ба кор андарун каҷживу костӣ. *Фирдавсӣ*

Чун Қутайба бинни Муслим масҷиди ҷомеъ бино кард, андаруни ҳисор буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**Руми андарун** Руми марказӣ, Руми миёна.

Дар он асно назари подшоҳ ба Амурия афтод, ки Руми андарун аст. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** *маҷ.* дил, замир, хотир.

Тавонам ин ки наёзорам андаруни касе,
Ҳасудро чӣ кунам, к-ӯ зи худ ба ранҷ-дар аст.
*Саъдӣ*

**андарун шӯридан** дар ҳаяҷон омадан, музтариб ва мунқалиб гардидани ҳолати рӯҳия.

Бигуфт: Андарунам бишӯрид сахт
Бар аҳволи ин пири шӯридабахт. *Саъдӣ*

**АНДАРХУР** اندرخور шоиста, лоиқ, сазовор, муносиб.

В-аз эрониён номвар даҳ савор,
Сухангӯю андархури корзор. *Фирдавсӣ*

Хузайма дергоҳ зан накард, ки намеёфт андархури хеш. *«Таърихи Систон»*

**АНДАРЬЁФТ** اندریافت дарьёфт, пай бурдан, сарфаҳм рафтан, дарк кардан.

Андарьёфти ақл ва андарьёфти ҳис ба чанд равия тафовут доранд. *Ибни Сино*

**АНДЕ** اندی: **анде ки** ... а) бувад ки ..., бошад ки ...; б) хоса ки ..., махсусан ки ...

Гар гулситон зи боди хазон зард шуд, равост,
Анде ки сурх бошад рӯи худойгон. *Унсурӣ*

Ҷуфти ғамаму хуш аст, оре,
Анде ки наям зи дарди ту фард. *Анварӣ*

в) барои он ки ..., чаро ки ..., зеро ки ...

Бо он ки ман аз ишқи ту расвои ҷаҳонам,
Ҳам розиям анде ки ту зебои ҷаҳонӣ.
*Асири Ахсикатӣ*

**АНДЕША** اندیشه 1. фикру мулоҳиза, хаёл, тааммул, тасаввур.

Рақибо, гар туро андешаи мо нест, маъзурӣ,
Куҷо бедардро аз дардмандон ёд меояд? *Ҳилолӣ*

Зи зӯҳди ман андеша бар дил маёр,
Ки ман марди риндам, ба зӯҳдам чӣ кор?! *Шоҳин*

**андешаи ботил** фикри хом, хаёли беҳуда.

То ба кай ҳамраҳи андешаи ботил бошем,
В-аз диёри тараб овoратар аз дил бошем. *Урфӣ*

**андешаи хом** *ниг.* **андешаи ботил.**

Сазои он ки бо андешаи хом
Зи ҳадди хештан берун ниҳад гом! *Ҳозиқ*

**берун аз андеша** аз фикр хориҷ, аз доираи хаёл берун, берун аз тасаввур.

Шуд миёни баҳр пайдо бешае,
Васфи он берун зи ҳар андешае. *Ҷомӣ*

**андеша ғуморидан** фикр кардан, хаёл кардан.

Чун гуморӣ ба коре андеша,
Шеваи ростӣ кунӣ пеша! *Ҷомӣ*

2. фикри тадбирҷӯёна, фикри чораҷӯёна.

Ташти расвоият фитад аз бом,
Деги андешаи ту монад хом. *Ҷомӣ*

3. фикру хаёли изтиробомез.

Сиёвуш зи гуфтори ӯ шод шуд,
Ниҳонаш зи андеша озод шуд. *Фирдавсӣ*

4. тарс, бим, хавф, воҳима.

Ҳар куҷо оташ алам гардад, пару боли ман аст,
Нест чун мурғи кабоб аз сӯхтан андешаам. *Сайидо*

**андеша доштан** тарсу бим доштан, дар хавф будан, аз рӯи эҳтиёт фикру хаёл кардан.

Туро музтариб мебинам, агар андешае дорӣ, то тадбири он кунам. *Авфӣ*

Дар дили мо гар намеоӣ, ба чашми мо биё,
Аз муҳит андеша дорӣ, бар лаби дарёе биё! *Сайидо*

**андеша кардан** а) фикр кардан, тааммул намудан.

Андеша кардан, ки чӣ гӯям, беҳ аз пушаймонӣ хӯрдан, ки чаро гуфтам. *Саъдӣ*

б) аз рӯи эҳтиёт фикру мулоҳиза кардан; тарсу бим доштан.

Диловар далерони фирӯзаҷанг
Накарданд андеша аз тиру санг. *Ҳотифӣ*

**андешаро пай кардан** *киноя аз* ақлро ҳайрон кардан.

Сипоҳе, ки андешаро пай кунад,
Чу бар кӯҳ занад, кӯҳро хай кунад. *Низомӣ*

**ба андеша пой кашидан** *киноя аз* бо фикру мулоҳиза кор кардан, бо мулоҳиза рафтор намудан.

Макаш ҷуз ба андешаи хеш пой,
Ки ҳар ҷавҳареро падид аст ҷой. *Низомӣ*

**АНДЕШАВОР** اندیشه‌وار шабеҳ ба фикр; монанди фикру хаёл (тез ва босуръат).

...Ки ҳар кас ба ин рахши гардунсавор
Кунад сайри афлок андешавор... *Бедил*

**АНДЕШАКОРӢ** اندیشه‌کاری дурандешӣ, мутафаккир будан дар оқибати кор.

Рӯзҳо андешакорӣ пеша кард,
Борҳо дар кори худ андеша кард. *Ҷомӣ*

**АНДЕШАМАНД** اندیشه‌مند фикру хаёл ронанда; тааммул ва мулоҳизакунанда.

Ин дурушт асту ғализу нописанд,
Нек андеша кун, эй андешаманд. *Румӣ*

**АНДЕШАНОК** اندیشه‌ناک 1. фикр кунанда; 2. аз рӯи тарсу бим фикру мулоҳиза кунанда, тарсанда.

Амин бояд аз довар андешанок,
На аз рафъи девону заҷру ҳалок. *Саъдӣ*

**АНДЕШАСАНҶ** اندیشه‌سنج бомулоҳиза, оқибатбин, дурандеш.

Чӣ равшандиле бошад андешасанҷ,
Қ-аз ин дар калиде расонад ба ганҷ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АНДЕШАСИГОЛ** اندیشه‌سگال таammулкор; некандеш.

Гуфт: Эй ба хирад зи бихрадон пеш,
Андешасиголу донишандеш. *Файзӣ*

**АНДЕШАСӮЗ** اندیشه‌سوز сӯзандаи фикр; аз байн барандаи фикру хаёл.

Ҳамин барқ андешасӯз асту бас,
Ҳамин шӯъла оламфурӯз асту бас. *Бедил*

◇ **оби андешасӯз** *киноя аз* шароб.

Биё, соқӣ, он оби андешасӯз,
Ки гар шер нӯшад, шавад бешасӯз! *Ҳофиз*

**АНДЕШИДАН** اندیشیدن 1. фикр кардан, тааммул кардан.

Сухандони парварда, пири куҳан
Биандешад, он гаҳ бигӯяд сухан. *Саъдӣ*

Одамӣ дар иллати вуҷуди худ биандешад.
*Аҳмади Дониш*

2. гумон кардан, тасаввур намудан.

Малоини ҳисори Ғӯр... андешиданд, ки мардум ҳамон аст, ки дар пои қалъаанд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

3. тарсидан, бимнок шудан, хавотир шудан.

Ҷавоб дод, ки ... аз лашкари муғул наяндешам ва то ҷон дорам, шамшер хоҳам зад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Мижаи сиёҳат ар кард ба хуни мо ишорат,
Зи фиреби ӯ бияндешу ғалат макун нигоро.
*Ҳофиз*

**АНДИЯ** *а.* اندیه *ҷ.* надӣ||надо.

Лола нарӯяд дар чаман, бодом накшояд даҳан,
На шабнам ояд бар суман, на бар шукуфа андия.
*Манучеҳрӣ*

**андо||андой** اندا||اندای *асоси замони ҳозираи* **андоидан.**

**АНДО I||АНДОЙ** اندا||اندای каҳгил молидан (ба бому девор), андова кардан.

Ба хуни дида бис(и)решад ҳасуди ту хок,
Бад-он ҳавас, ки гиле созад офтоб-андо.
*Камоли Исмоил*

**АНДО II** اندا ғайбат, бадгӯӣ.

Ба самъи ризо машнав андои кас,
В-агар гуфта ояд, ба ғавраш бирас. *Саъдӣ*

**АНДО III||АНДОЪ** *а.* اندا||انداء *ҷ.* над(д).

**АНДОВА||АНДОЯ** انداوه||اندایه **1.** молаи гилкорӣ, асбобест, ки бо он каҳгил ва гаҷро ҳамвор ва паҳн карда мемоланд; **андова кардан** каҳгил молидан, гаҷ молидан; **2.** *маҷ.* шикоят; шиква, бӯҳтон; **андоя гуфтан** шикояту ғайбат ва бӯҳтон гуфтан.

**АНДОВАГАР** انداوه گر андовачӣ, андовакунанда; устои гилкор.

**АНДОВИДАН||АНДОИДАН** انداویدن||اندائیدن каҳгил молидан чунончи бар бому девор андова кардан.

**андоз** انداز *асоси замони ҳозираи* **андохтан.**

**АНДОЗ** انداز **1.** андохт, андохтан, андозиш.

Гарчи дурӣ зи дараш дошт басе боз маро,
Шавқ афганд дар он кӯ ба як андоз маро.
*Ғиёсои Ҳалвоӣ*

**2.** қасд, майл, азму оҳанг, хоҳиш.

Ӯро аз асп ба зер андохта дар андози он буд, ки асп бар ӯ ронад ва кораш бисозад.
*«Таърихи Фаришта»*

Ҷаҳдаш андози норасоию бас,
Шӯраш оҳанги бенавоию бас. *Бедил*

**3.** миқдор, миқёс, чен, андоза; **андозу мар** андоза ва шумор, ҳадду шумор.

Агар бишмурӣ, нест андозу мар,
Ҳаме аз табира шавад гӯш кар. *Фирдавсӣ*

**АНДОЗА** اندازه **1.** миқдор; миқёс; шумор; чен, ӯлчак.

Муслим бинни Зиёд ... гуфт: Бигӯй, то биравад ва ин лашкар бинад, ки ба чӣ андоза аст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аз ҳар тарафе ки андар ой,
Андозаи он тараф намой. *Хоқонӣ*

**ба андоза** на зиёду на кам, мӯътадил, миёна.

Сӯфӣ ар бода ба андоза хӯрад, нӯшаш бод,
Варна андешаи ин кор фаромӯшаш бод. *Ҳофиз*

**2.** ҳадду дараҷа; **аз андоза берун** аз ҳад зиёд.

Гурӯҳе зи қипчоқу қавми Хито
Зи андоза берун ниҳоданд по. *Сайидо*

**аз андоза берун шудан** аз ҳад гузаштан, аз дараҷа таҷовуз кардан.

Соқӣ, ғами ман баландовоза шудаст,
Сармастии ман бурун зи андоза шудаст. *Хайём*

**андоза нигаҳ доштан** ҳад нигаҳ доштан, донистани мавқеи худ.

Андоза нигаҳ дор, ки андоза накӯст,
Ҳам лоиқи душман аст, ҳам лоиқи дӯст.*

**3.** *маҷ.* ҳад, имконият.

...Ки ҳар кас, ки андозаи хешро
Бибинад, бидонад каму бешро. *Фирдавсӣ*

◇ **андоза гирифтан** қиёс гирифтан, қиёсан кор кардан, бо чизе қиёс намуда кор кардан.

Гар андоза зи чашми хеш гирад,
Ба оҳуе сад оҳу беш гирад. *Низомӣ*

**АНДОЗАГИР** اندازه گیر ченкунанда, ӯлчаккунанда, массоҳ, масоҳатгар.

Масоҳатгарон дошт андозагир,
Бад-он шуғл бигмошта сад дабир. *Низомӣ*

**АНДОЗАШИНОС** اندازه‌شناس донандан мавқеъ, мавқеъшинос, касе, ки ҳадду андозаи худро риоя мекунад.

Хурсанд ба неку бади худ бояд буд,
Андозашиноси ҳадди худ бояд буд. *Манучеҳрӣ*

**АНДОИДАН** اندائیدن *ниг.* **андовидан.**

**АНДОИШ** اندایش **1.** молиш.

...Ва ба равғанҳое, ки ҳаргиз чунон надида буд, андоиш карда. *«Таърихи Систон»*

**2.** каҳгил кардан, андова кардан.

**АНДОИШГАР** اندایش گر *ниг.* **андовагар.**

**андой** اندای *ниг.* **андо.**

**АНДОЙ** اندای *ниг.* **андо I.**

**АНДОМ** اندام **1.** бадан, тан, қадду қомат.

Бубини зи пираҳан андоми нозукаш, ки магар
Дар об гашта аён акси лолаву суман аст. *Ҷомӣ*

Дар кафи ӯ соғару дар парниён андоми ӯ,
Ин булӯр андар булӯр аст, он ҳарир андар ҳарир.
*Ломеӣ*

**2.** узви бадан; **андоми зишт** узви номақбул, нозебо.

Танаш нукраи поку рух чун биҳишт,
Бар ӯ-бар набинӣ як андоми зишт. *Фирдавсӣ*

**андоми ниҳонӣ** узве аз бадан, ки аз назари бегона пинҳон доштан лозим аст, авратайн; **3.** *маҷ.* зебиш; тартиб, дурустӣ.

Бе васли ту дил дар барам ором нагирад,
Бе сӯҳбати ту кори ман андом нагирад. *Муиззӣ*

**АНДОХТАН** انداختن **1.** афгандан, ғалтондан; партофтан.

Ба шер даровехт ва шерро бар замин бияндохт.
*Авфӣ*

Ҳар гоҳ он бут гум шудӣ, ё шикастӣ ё кӯҳна шудӣ, чун рӯзи бозор шудӣ, дигаре харидандӣ ва он кӯҳнаро бияндохтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

То чанд нуҳуфта монад ин роз,
Хез, аз рухи роз парда андоз. *Шоҳин*

2. дарафкандан, партофтан ба ҷое.

Биҳишти адн агар хоҳӣ, биё бо мо ба майхона,
Ки аз пои хумат яксар ба ҳавзи Кавсар андозем.
*Ҳофиз*

Муқаннаъ ба наздики он танӯр рафт ва ҷома берун кард ва хештанро дар танӯр андохт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**худро ба мулки дигар андохтан** азми мулки дигар кардан, ба кишвар ва мамлакати дигар кӯчида рафтан.

Сухандонию хушхонӣ наме варзанд дар Шероз,
Биё, Ҳофиз, ки мо худро ба мулки дигар андозем.
*Ҳофиз*

3. паррондан.

Ду тир дар як камон ниҳод ва бикашид ва бияндохт. *Авфӣ*

Тафоулан якеро худи амир нишон гирифт ва бияндохт. *Аҳмади Дониш*

**хаданг андохтан** тир задан.

Бас, кас, ки ба назми ин фасона
Андохт хаданг бар нишона. *Шоҳин*

4. густардан, паҳн кардан (дар бораи бисот, фарш).

Бархост падар ба шодмонӣ,
Андохт бисоти комронӣ. *Ҳилолӣ*

5. гирифтор кардан, дучор гардонидан ба чизе.

Малакро дар фалак пинҳон ба доми ишқ андозад
Адоҳое, ки он зулфи парешон дар бағал дорад.
*Махфӣ*

6. задан (лагад ва ғ.).

Ҳар хадом мӯште ва лагаде бар ӯ андохта нони ӯро тороҷ карда(нд). *Аҳмади Дониш*

7. рондан, пароканда кардан.

Ҳар қавмеро ба биёбонҳо ва водиҳо андохт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АНДОЪ** اندا، *ниг.* **андо** III.

**АНДОЯ** اندایه *ниг.* **андова**.

**АНДСОЛА** اندساله чандсола.

Худ сӯҳбати андсола бигзор,
К-ӯ марди ғариби нотавон аст. *Анварӣ*

**АНДУДА** اندوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* андудан; **2.** пӯшидашуда бо чизе.

Чу хурмо ба ширинӣ андуда пӯст,
Чу бозаш кунӣ, устухоне дар ӯст. *Саъдӣ*

Қалби андудаи Ҳофиз бари ӯ харҷ нашуд,
К-ин муомил ба ҳама айби ниҳон бино буд.
*Ҳофиз*

**АНДУДАН** اندودن андова кардан; чизе ба рӯи чизе молидан, рӯкаш кардан.

...Ки пеши вай ислоҳи шеъре чунин
Ба гил байти маъмур андудан аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Дил, ки аз хун рухам андуд, бар ӯ гӯ, ки хушам,
Ки ба бозори ғам он қалби зарандуд бирафт.
*Ҷомӣ*

◇ **чашмаи хуршед ба гил андудан** *киноя аз* ҳақиқатро пӯшондан.

Намешавад ба гил андуд чашмаи хуршед,
Замон-замон асари нури ӯ зиёдатар аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**АНДӮЗИДАН** اندوزیدن *ниг.* **андӯхтан**.

**АНДӮХТАН** اندوختن **1.** ҷамъ овардан, ҳосил намудан, фароҳам овардан.

Чун назар дӯхт ба ҳар тири ту чашм, он ҳама тир
Як ба як дар назараш дӯхта андӯхта буд.
*Камоли Хуҷандӣ*

Рӯзе ду ба хидматаш ниҳад сар,
В-андӯзад аз он муҳит гавҳар. *Шоҳин*

2. *маҷ.* дарк кардан, фаҳмидан.

Зиёуддини Юсуф... ба омӯхтани каломи араб ва андӯхтани қавоиди фунуни адаб иштиғол намуда...
*Ҷомӣ*

Мазмуни вай, он чи буд, андӯхт,
Гаҳ об шуд аз фазаъ, гаҳе сӯхт. *Шоҳин*

**АНДӮҲ** اندوه||انده ғам, аламу дард, ғусса, хузн; озор, кулфат.

Нахандам бар андӯҳи кас барқвор,
Ки аз барқи ман дар ман афтад шарор. *Низомӣ*

Андӯҳи дили сӯхта дилсӯхта донад. *Зарбулмасал*

**андӯҳ хӯрдан** ғам хӯрдан.

**АНДӮҲГИН** اندوهگین||اندهگین ғамгин, андӯҳнок, маҳзун.

Мояи шодиям он буд, надонам ба чӣ чиз,
Шод созам ғами ин хотири андӯҳгинро?! *Ҷомӣ*

**АНДӮҲГУСОР** اندوه‌گسار||انده‌گسار касе, ки барои дигарӣ дилсӯзӣ мекунад, ғамхор.

Ба гетӣ моро худ ҳамин асту бас,
Чи андӯҳгусору чи фарьёдрас. *Фирдавсӣ*

**АНДӮҲОН** اندوهان||اندهان *ҷ.* **андӯҳ**.

Зи нав гирьяи дигар оғоз кард,
Дари андӯҳони дилаш боз кард. *Фирдавсӣ*

Кӯдакон он ҷо нишастанду ниҳон,
Дарс мехонанд бо сад андӯҳон. *Румӣ*

**АНДӮҲСАРОЙ** اندوهسرای||اندهسرای ҷои серғам; **ин андӯҳсарой** *киноя аз* дунё.

Дар ин андӯҳсарои печ дар печ
Бародарзодае дорад, дигар хеч. *Низомӣ*

**АНЗОР** *а.* انظار *ҷ.* **назар**.

Он чи аз авзои фалакӣ ва анзори саъду наҳс маълум карданд, дар силки таҳрир кашанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АНИД** *а.* عنید саркаш, радкунанда, беитоат, худраъй, инодкор.

Ин масал бишнав, ки шаб дузди анид
Дар буни девор ҳуфра мебурид. *Румӣ*

**АНИН** *а.* انین нола, зорӣ, оху вовайло; охи вазнин ва дарднок.

Ва [шер] анину нола сар кард ва ба даст ишора мекард, ки «пештари ман ой!» *Аҳмади Дониш*

Мекунад ҳар дам анину ибтиҳол,
То зи нуқсон вораҳад, ёбад камол.
*«Гулшани тавҳид»*

**АНИС** *а.* انیس ҳамдам, рафиқ, ёр, дӯст, ҳамсӯҳбат, мӯнис.

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст. *Ҷомӣ*

◇ **аниси аъзо** а) чашм, дида; б) маҳбуба; чизи матлуб, дилкаш; **аниси хотир** маҳрами дил, ҳолдон, хотирҳоҳ, маҳрами ғаму шодӣ.

Аниси хотири бечорагонӣ,
Муфарреҳномаи оворагонӣ. *Убайди Зоконӣ*

**АНИФ** *а.* عنيف дурушт, сахт; сахтмуомила, сахтгир.

... Суханони сард гуфт ... ва хитобҳои аниф кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Писар баъд аз он, ки адаби балеғ дида... ва зачри аниф кашида буд, ... рӯй ба шаҳр овард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АНИҚ** *а.* انيق зебо, хушрӯй, қашанг; аҷиб.

**АНИҚА** *а.* انيقه *муаннаси* **аниқ.**

Гӯши ҳуши таломиз аз натоиҷи баҳри ... никоти дақиқа ва ҷавоҳири аниқа гаронбор гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АНКАБӮТ** *а.* عنكبوت тортанак.

Баҳри рӯзӣ мекунам бофандагӣ чун анкабӯт,
Хона ҳамчун дорбоз аз ресмон бошад маро. *Сайидо*

Соз чун анкабӯт доми магас,
Сайди Анқо агар шикори ту нест. *Туғрал*

◇ **(ин) анкабӯти зарринтор** *кинояи аз* офтоб.

Доми ин анкабӯти зарринтор
Пораи шаҳпари зубоби ман аст. *«Баҳори Аҷам»*

**анкабӯти устурлоб** қисми устурлоб, ки сӯрохиҳо дорад; *ниг.* **устурлоб.**

Субҳ чун анкабӯти устурлоб,
Бар арӯси замин танида луоб. *Низомӣ*

**АНКАРУЛАСВОТ** *а.* انكرالاصوات бадовоз; овози нофорам, садои нохуш.

*Мутрибе дидам бадовоз, ки гуфтӣ, «инна анкаруласвот» дар шаъни ӯст. Саъдӣ*

**АНМУЗАҶ** || **УНМУЗАҶ**||**НАМУЗАҶ** || **НУМУЗАҶ** انموذج||نموذج шакли арабишудаи намуда.

Дар навоҳии шаҳр боғе буд... анмузаҷи аъло иллийин (боғи биҳишт). *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АННОБ** *а.* عناب ангурфурӯш.

**АННОН** *а.* انان марди бисьёр нолакунанда, зорикунанда.

**АННОНА** *а.* انانه *муаннаси* **аннон.**

Фозили доно гуфт: ... Онҳо [занон] ба се қисманд: аввал зани ҳаннона, дуввум—маннона, сейӯм зани аннона. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**АНО** I *а.* انا *ҷонишини шахсии шахси якӯми танҳо* **ман;**
**«ано ва лоғайрӣ» кардан** манманӣ кардан.

Ҳар кас ҳар ҷо, ки буд, ... ано ва лоғайрӣ карда, сар ба дигаре фуруд намеовард. *«Таърихи Фаришта»*

**АНО** II *а.* عنا заҳмат, ранҷ, машаққат.

Ту, эй тавонгари ҳусн, аз анои дарвешон
Хабар надорӣ, агар хастаанду гар решанд. *Саъдӣ*

**дар ано андохтан** ба ранҷу машаққат гирифтор намудан, азоб додан, заҳмат расонидан.

Мо низ сари роҳҳо нигоҳ дорем ва расулонро бо мол бигирем ва дар бало ва ано андозем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**дар ано будан** дар азобу машаққату ранҷ будан.

Дилам, к-аз назмсанҷӣ дар ано буд,
Зи фикри қофия дар тангно буд. *Ҷомӣ*

**дар ано доштан** дар азобу машаққат гузоштан.

Ба аҳди чун ту вазиреву инчунин шоҳе
Раво бувад, ки маро чарх дар ано дорад. *Убайди Зоконӣ*

**АНОДИЛ** *а.* عنادل *ҷ.* **андалеб.**

Чу габрон лола дар оташфишонӣ,
Муқаррар бар анодил зандхонӣ. (1) *Убайди Зоконӣ*

Бар шохи сарви гулшан бо сад тараб қаморӣ,
Дар шукри дидани гул нағмасаро анодил. (1) *Васлӣ*

**АНОКИБ** *а.* عناكب *ҷ.* **анкабӯт.**

**АНОМ** *а.* انام мардум, халқ.

Ваҳми аном роҳ наёбад ба шарҳи он-ч
Дар Шому Рум хисраву шоҳи аном кард. *Муиззӣ*

**АНОНИ(Й)ЯТ** *а.* انانيت **1.** манманӣ, худбинӣ, худписандӣ; ба худ мағрур шудан.

Дид хоку анҷуму афлокро маҳкуми худ,
Кард даъвои анонийят ба тадриҷи умур. *Фузулӣ*

**2.** шахсият, вуҷуди шахс; нафс.

Агар инсон фарз кунад, ки узве аз аъзои ӯ мисли исбаъе мунъадим шавад, дар анонияти ӯ ҳеҷ нуқсон наёяд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АНОР** انار меваe, ки сурхпӯст буда, донаҳояш низ сурх ва ширин ё туршак ва обдор аст.

Ба сад дил(и) хун дар ин ҷо чун анорам,
Беҳӣ ҳаргиз ба кори худ надорам. *Мулҳам*

**анори тавқдор** навъе аз анор.

Хуни ҳама лолаи баҳораш
Дар гардан анори тавқдораш. *Мӯҳсини Таъсир*

◇ **анори Ёсин** аноре, ки мувофиқи ақидаи хурофӣ агар дар иди Наврӯз чил ё сад бор бар он сураи «Ёсин» хонанд, ҳар кас онро бихӯрад, дар тамоми сол аз бемориҳо раҳоӣ меёбад.

Себи ғабғаб агар ба даст афтад,
Беҳтар аз сад анори Ёсин аст. *Соиб*

**анори Фарҳод** мувофиқи достон, дарахти анори афсонавист, ки гӯё аз дастаи табаре рӯидааст, ки Фарҳод дар вақти шунидани хабари марги Ширин худашро кушта буд.

**АНОСИР** *а.* عناصر *ҷ.* **унсур.**

Аҷроми аносиру маволид—аъзо,
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо—ҳама фан. (1) *Ибни Сино*

◇ **аносири арбаа** чор унсур—обу оташу хоку бод, ки ба ақидаи қадимиён гӯё тамоми мавҷудот аз онҳо пайдо шудааст.

**АНОЪ** *а.* عناء *ниг.* **ано** II.

**АНСИТУ** *а.* انصتو *сиғаи амри арабӣ* гӯш кунед, эътибор диҳед!

Анситу, аънӣ ки обатро ба лоғ,
Ҳин, талаф кам кун, ки лабхушк аст боғ. *Румӣ*

**АНСОБ** *а.* انساب *ҷ.* насаб.

Мурод аз ин китоб ду матлуб аст: яке зикри ансоб ва силсилаи аъқоб... *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Пас шарти мо андар аввали китоб он будааст, ки ансоби бузургон, ки номи эшон ёд карда шавад, бозгӯем. *«Таърихи Систон»*

**АНСОР** *а.* انصار *ҷ.* насир.

Хасм заифу хор шуда ва девор бе аъвону ансор монда, чӣ гуна бозгардем?! *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АНФ** *а.* عنف *ниг.* унф.

**АНФАСТ** انفست танидан анкабут, тӯри тортанак.

Анкабӯте балош бар дили ман
Гирд бар гирд бартанид анфаст. *Хисравӣ*

**АНФАЪ** *а.* انفع фоиданоктар, муфидтар, манфиатноктар.

Илме, ки кофили таҳқиқи кайфияту русуми тариқи таҳсили ин саодати узмо бошад, аҳамми улум ва анфаи он тавонад буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АНФОС** *а.* انفاس *ҷ.* нафас.

Бишкуфт, Камол, аз ту ба ҳар ҷо гули маънӣ,
То шуд чу сабо мунташир анфоси ту ҳар сӯ. (1) *Камоли Хуҷандӣ*

Ҷомӣ, анфоси умр муғтанам аст,
Инқитои ҳаёт дам ба дам аст. (2) *Ҷомӣ*

◇ **анфоси анбарфишон** *киноя аз* суханҳои дилнишин.

Равонпарвар анфоси анбарфишон
Зи гулзори фирдавс додӣ нишон. *Хоҷу*

**анфоси булбул** овозҳои булбул.

Саломе чун насими сунбули гул,
Ки бошад ҳамдами анфоси булбул... *Шавкат*

**анфоси Масеҳ** (*ё* **Масеҳо**) дами Исо, ки ба ақидаи динию хурофӣ гӯё вай бо дамаш мурдаро зинда мекардааст.

Шарбати унноби ёқути лаби ҷонпарвараш
Қори анфоси Масеҳу оби ҳайвон мекунад. *Доӣ*

Ба ҳар маҳфил, ки он шӯхи парирӯ дар сухан ояд,
Барад эъҷози лаълаш қадри анфоси Масеҳоро. *Туғрал*

**АНФУС** *а.* انفس *ҷ.* нафс; ◇ **анфусу офоқ** олами ботинӣ ва зоҳирӣ.

...Ки маъшуқи дили ушшоқ ишқ аст,
Баҳори анфусу офоқ ишқ аст. *Нозим*

**АНФУСӢ** انفسی мансуб ба анфус, ботинӣ.

...Амсоли офоқӣ ва анфусӣ дар нафс илқо мекунанд. *Аҳмади Дониш*

**АНЪАНА** *а.* عنعنه аз гуфтори чанд нафар ба тартиб воқеае ё ривоятеро нақл кардан; расму қоидаҳое, ки аз насл ба насл мегузаранд.

Ҳадиси баҳои хайр, ки аз мутақаддимон воқеъ шуда, ба тасалсулу анъана ба самъи мутааххирон муяссар шуд. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**АНЪОМ** *а.* انعام *ҷ.* наам II.

Тамомати ғаллот талаф гашт ва анъом тороҷ шуд. *«Таърихи Систон»*

Ҳавошии он ҳаволӣ аз анъоми ӯ танг омада буд. *Авфӣ*

**АНЪОҶ** *а.* انعاج *ҷ.* наъҷа.

Бар ту зулм кардаасту ки наъҷаи туро ба анъоҷи хеш мунзам сохта. *«Равзат-ус-сафо»*

**АНЬЁБ** *а.* انیاب *ҷ.* ноб II.

**АНҚАРИБ** *а.* عنقریب дар ин наздикӣ, ба наздикӣ; ба зудӣ.

Табаҳ гардад он мамлакат анқариб,
Қ-аз ӯ хотирозурда гардад ғариб. *Саъдӣ*

Ҳар кас, ки моли новоҷиб аз раият биситонад, анқариб ваболи ӯ бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АНҚИЁ** *а.* انقیا *ҷ.* нақӣ.

Саид Ҳасани Маданӣ ... аз анқиёи Мадина буд. *«Таърихи Фаришта»*

**АНҚО** *а.* عنقا **1.** мурғи афсонавӣ, ки гӯё дар кӯҳи Қоф зиндагӣ мекардааст; *муқ.* **Симурғ.**

Анқо шикори кас нашавад, дом бозчин,
Қ-ин ҷо ҳамеша бод ба даст аст домро. *Ҳофиз*

Анқоро ба дом натавон гирифт. *Зарбулмасал*

**2.** *маҷ.* чизи ноёфт, чизе, ки номаш ҳасту худаш нест.

Ҷустуҷӯ кам кун, дило, к-аз давлати дунҳиммитон
Нашъаи осудагӣ анқост дар даврони мо. *Махфӣ*

◇ **анқои заррин** (*ё* **зарринбол**) *киноя аз* офтоб.

Чунин буд шоҳ аз ғами дилситон,
Ки анқои заррин бишуд з-ошьён. *Шодӣ*

**анқои фалак** *киноя аз* офтоб.

Гашт анқои фалак сайди уқоби ҳашматат,
Нохунаш аз моҳи нав, хун аз шафақ бин вақти шом. *Восифӣ*

**анқои сабз** *киноя аз* осмон; **чун Анқо будан** ноёб будан, камьёб будан.

Дар Бухоро ғайр аз се ҷо ҷинси китоб чун Анқо буда, ёфт намешуд. *Садри Зиё*

**АНҚОГИР** عنقا گیر сайдкунандаи анқо, сайёди моҳир.

Он яке дар шикор анқогир
В-он дигар аз кабоби ӯ шуда сер. *Савдо*

**АНӮША** انوشه **1.** хушҳол, шод, хурсанд, хушбахт, саодатманд.

Кушодадилонро бувад бахт ёр,
Анӯша касе, к-ӯ бувад бурдбор. *Фирдавсӣ*

Анӯша хӯр, тараб кун, ҷовидон зӣ,
Дирам деҳ, дӯст хон, душман парокан! *Манучеҳрӣ*

**2.** офарин!, марҳабо!, зиҳӣ!

Нижандиву ҳам шодмонӣ зи туст,
Анӯша далере, ки роҳи ту ҷуст! *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* шароби ангурӣ.

**АНҲО(Ъ)** *а.* انحاء *ҷ.* наҳв II.

Раъяти ... Маҳмуд ба атроф ва анҳои он вилоят расид. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар ранг зулму тааддиро бар сари абнои ватан меоварданд ва анҳои бедодиро дареғ намедоштанд. *Садри Зиё*

**АНҲОР** *а.* انهار *ҷ.* нахр II.

Обҳои уюну анҳори он фасақа ҷӯшидан гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

Бешае буд муштамил бар анҳори ... гуногун. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АНҲОЪ** *а.* انحاء *ниг.* анҳо(ъ).

**АНҶАБ** *а.* انجب наҷибтарин, шарифтарин, аз ҳама асилтар.

Он писар ... анҷаби авлоди ман буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АНҶИДА** انجيده реза-реза шуда, пора-пора шуда; *маҷ.* захминшуда, маҷрӯҳ.

Замин хаста аз хуни анҷидагон,
Ҳаво баста аз оҳи ранҷидагон. *Низомӣ*

**АНҶИДАН** انجيدن реза-реза кардан, пора-пора кардан.

**АНҶИР** انجير меваи ширини гӯштдори мулоим, ки зард ё сиёҳранг аст.

Гирифторам дар ин бустон мани пир
Ба дасти гӯшмоли ғам чу анҷир. *Мулҳам*

**АНҶОМ** انجام оқибат, охир, интиҳо, поён.

Оташе нест, ки охир нашавад хокистар,
Паи анҷом намегирӣ аз оғоз чаро? *Бедил*

Пир гардидему шуд аҳди ҷавониҳо туро,
Гаштааст анҷоми мову мешавад оғози ту. *Шавкат*

◇ **анҷоми гул** умри гул, давраи ҳаёти гул.

Булбуло, аз накҳати гул лаҳзае фориғ мабош,
Як-ду рӯзе беш набвад дар чаман анҷоми гул. *Имло*

**анҷому фарҷом** ҳосил ва натиҷаи охирин.

Чунин аст анҷому фарҷоми ҷанг,—
Яке тоҷ ёбад, яке гӯри танг. *Фирдавсӣ*

**анҷом гирифтан** (*ё* **ёфтан, пазируфтан**) ба охир расидан, тамом шудан.

Моҷарои ману маъшуқи маро поён нест,
Ҳар чӣ оғоз надорад, напазирад анҷом. *Ҳофиз*

**анҷом аз оғоз хондан** охирро аз аввал муайян кардан, пешбинӣ кардан.

Ба охир чунин гуфт: Эй моми ман,
Зи оғоз хонанд анҷоми ман. *Саедо*

**АНҶОМИДАН** انجاميدن ба охир расидан, ба поён расидан, тамом шудан; **ба вуқӯъ анҷомидан** воқеъ шудан, рӯй додан.

Инчунин фатҳе, ки дар ин... вилояти Хуросон ба вуқӯъ анҷомид, ҳеҷ як аз аҳли таворих ва муаррихони ҷаҳон нишон намедиҳанд. *«Фатҳнома»*

**АНҶУМ** *а.* انجم *ҷамъ* 1. *ҷ.* **наҷм** I.

...Ки аз гардун нагардад нури хур гум,
Нагирад равнақе бозори анҷум. *Ҷомӣ*

2. *киноя аз* қатраҳои ашк.

Дар кунҷи ғам нишаста шаб то саҳар ба ёдат
Резам зи дида анҷум, эй рашки моҳ, бе ту. *Сайидо*

◇ **анҷуми обнӯс** *киноя аз* ситораҳо (дар шаби торик).

...Ки ин чарху ин анҷуми обнӯс
Басе ёд дорад чу Баҳрому Тӯс. *Ҳофиз*

аз домани субҳ анҷум рехтан аз назарҳо пинҳон шудани ситорагон ҳангоми субҳ.

Чок аст гӯё пироҳани субҳ,
Анҷум бирезад аз домани субҳ. *Туғрал*

**АНҶУМАН** انجمن 1. ҷамъомад, маҷлис, ҷамъомади мардум.

Магӯ афсонаи Маҷнун, чу ман дар анҷуман бошам,
Аз ӯ боре чаро гӯяд касе ҷое ки ман бошам. *Ҳилолӣ*

**анҷумани қурб** маҷлиси бериё, ҷамъомади хосу холисона, ки дар он рақибон набошанд.

Ку анҷумани қурб, ки то бол кушоям,
Парсӯхта пероҳани шамъе чу гул афтам?! *Урфӣ*

**анҷуман кардан** (*ё* **сохтан**) маҷлис барпо кардан.

Баъд аз ин роз, Ҳилолӣ, натавон дошт ниҳон,
Ки ба ҳар хилват аз он анҷумане сохтаанд. *Ҳилолӣ*

**анҷуман шудан** ҷамъ шудан, гирд омадан.

Шуданд анҷуман бар дари шаҳриёр,
Бад-он то чаро кардашон хостор. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* одамон, халқ.

Ба назм орам ин номаро, — гуфт, — ман,
Аз ӯ шодмон шуд дили анҷуман. *Фирдавсӣ*

◇ **анҷумани гардунпаймо** ҳафт сайёра; **анҷумани Қаҳкашон** роҳи Каҳкашон, ки сафедии миёни осмон аст, Миҷарра.

Дод ба гетӣ зулом сояи хоки сиёҳ,
Ёфт зи анҷум фурӯғ анҷумани Қаҳкашон. *Хоқонӣ*

**АНҶУМАНГОҲ** انجمنگاه маҷлисгоҳ, ҷои ҷамъомад.

Ба байат дар он анҷумангоҳ буд,
Зи аҳволи пешина огоҳ буд. *Низомӣ*

**АНҶУМАНСОЗ** انجمن‌ساز *киноя аз* хирадманд, донишманд.

Ҳама анҷумансозу анҷумшинос,
Ба тадбири ҳар шуғл соҳибқиёс. *Низомӣ*

**АНҶУМСИПОҲ** انجم‌سپاه он кӣ лашкари бисьёр дорад, сарлашкар.

Ин шаҳр ба дасти ин подшоҳи анҷумсипоҳ фатҳ мешавад ва ҳар яке аз мо ба сиёсате ва уқубате гирифтор меоем. *«Фатҳнома»*

**АНҶУМШИНОС** انجم‌شناس ситорашинос, мунаҷҷим.

Ҳама анҷумансозу анҷумшинос,
Ба тадбири ҳар шуғл соҳибқиёс. *Низомӣ*

**АНҶУМҲАШАМ** انجم‌حشم дорои лашкари фаровон; ◇ **шоҳи анҷумҳашам** *киноя аз* моҳ, моҳтоб.

Чу заррин алам баркашад субҳидам,
Сипар бифканад шоҳи анҷумҳашам. *Ҷомӣ*

**АНҶУХ** انجوخ чини пӯсти чеҳраю бадан.

Шудам пир бад-ин сону ту ҳам худ на ҷавонӣ,
Туро сина пури анҷуху ту чун ҷафта камонӣ. *Рӯдакӣ*

**АНҶУХИДАН** انجوخيدن чину оҷинг пайдо кардани пӯсти рӯй ё тани одам.

**АОДӢ** *а.* اعادی душманон.

Чу килки рӯйсияҳ пеш аз он ки сар бибуранд,
Сари забони аодӣ ба теғ бодо шақ. *Бадри Чочӣ*

**АОЗИМ** *а.* اعاظم ҷ. **аъзам.**

Ҳар як аз аозим фарохури ҳол сухане меронданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аозими умаро ... бо ҳам иттифоқ карда савганд хӯрданд, ки мухолафати якдигар накунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АОЛӢ** *а.* اعالی *ҷамъ* 1. ҷ. **аъло**; 2. бузургон, одамони баландмартаба.

Дар ин қабила акобиру асоғир ва аолию адонӣ мебошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. баландиҳо, ҷойҳои баланд.

Он биҳишт бӯстоне буд бар аолии Ҷабалульёқут... *«Равзат-ус-сафо»*

**АПЬЮН** *ю.* اپیون *ниг.* **афьюн.**

**АР** I ار *шакли кӯтоҳшудаи* **агар.**

Ҳар киро з-ин гуна бошад моҳрӯе мушкмӯй,
Ҳаст маъзур, ар наёсояд замоне аз тараб. (1) *Фаррухӣ*

Ҳастам зи ҷон ғуломат, аммо гурезпоям,
Сад борам ар фурӯшӣ, бигрезаму биёям. (1) *Ҷомӣ*

**АР** II||**АРР** ار *шакли кӯтоҳшудаи* **арра.**

На ман беш дорам зи Ҷамшед фар,
Ки биб(у)рид душман миёнаш ба ар. *Фирдавсӣ*

**АРАБ** *а.* عرب номи халқе, ки ҳоло дар Шарқи Наздик ва Африкаи шимолӣ зиндагӣ мекунад.

З-он рӯз ба арсаи замона
Шуд ҷои араб сиёҳхона. *Ҳилолӣ*

**АРАБПАРВАРД** عرب‌پرورد шахсе, ки дар байни арабҳо тарбия ёфтааст, парвардаи араб.

Он биёбонии арабпарвард
Кори мулки аҷам надонад кард. *Низомӣ*

**АРАБӢ** عربی 1. мансуб ба араб; 2. забони арабӣ.

Мардумони Бухоро ба аввали ислом дар намоз Қуръон ба порсӣ хонданди ва арабӣ натавонистанди омӯхтан. *«Таърихи Наршахӣ»*

**АРАЗ** *а.* عرض 1. *фалс.* аломати зоҳирии ашё, ки ба зоти худ қоим намебошад, мас. ранг ба матоъ; *муқобили* **гавҳар 2.**

... дониста омад, ки ҳастӣ ба ҷавҳар ва араз мунқасим шавад. *Ибни Сино*

Вуҷуди ишқ бе ошиқ хаёл аст,
Аразро арзи беҷавҳар муҳол аст. *Ҳозиқ*

Аразро ҷудоӣ набошад зи ҷавҳар.*

То табиб мантиқ надонад ва ҷинсу навъ нашиносад, дар миёни фасл ва хосса ва араз фарқ натавонад кард. *Низомии Арӯзӣ*

2. беморие, ки дар натиҷаи бемории дигар рӯй медиҳад; беморӣ.

Ӯ ба баҳонаи арази мараз... тааллул ҷоиз дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АРАЗӢ** *а.* عرضی мансуб ба араз.

**АРАСОТ** *а.* عرصات *ҷамъ* 1. ҷ. **арса** 1; 2. *маҷ.* қиёмат; майдони қиёмат.

Гувоҳи исмати ман рӯзи ҳашр дар арасот
Ҳамин бас аст, ки бо ишқ ошно шудаам. *Исмат*

**АРАФА** *а.* عرفه 1. номи кӯҳест дар Арабистон; 2. рӯзи 9-ӯми моҳи зилҳиҷҷа, ки ҳоҷиён дар кӯҳи Арафа ҷамъ меоянд.

**АРАФОТ** *а.* عرفات ҷои ҷамъ шудани ҳоҷиҳо дар 9-ӯми моҳи зилҳиҷҷа дар наздикии Макка.

Агар ту рух бинамоӣ миёнаи арафот,
Ҳазор ҳоҷии бечораро кунӣ бедил. *«Хористон»*

**АРАШ** ارش 1. оринҷ; 2. *маҷ.* андозаи паймоиш аз оринҷ то сари ангуштон; аршин, олчин.

Қаманде ба фитрок-бар сӣ араш,
Қамоне ба бозу, зиреҳ дар бараш. *Фирдавсӣ*

Болои девор бист араш иртифоъ дорад ва паҳнои девор даҳ араш. *Носири Хисрав*

**АРАҚ** *а.* عرق қатраҳои обе, ки аз зери пӯст мебарояд.

Сози арақ ба доман аз он чеҳра пок, ҳайф
З-он рашҳаи ҳаёт, ки домон фурӯ хӯрад. *Ҷомӣ*

◇ **арақ афшондан (ё фишондан)** меҳнат кардан, заҳмат кашидан.

Ганҷ бардошт, хок агар бишкофт,
Арақе гар фишонд, гавҳар ёфт. *Бедил*

**араки инфиол доштан** шарм доштан, хиҷил шудан, хиҷолат кашидан; **дар арақи шарм ғӯта хӯрдан** дар шарм ва хиҷолат мондан.

То чеҳраи ту дар арақи шарм ғӯта зад,
Ҳар орзу, ки дар дили ман буд, об шуд. *Соиб*

**ғарқи дарьёи арақ гаштан** бисьёр заҳмат кашидан, сахт меҳнат кардан.

Ғарқи дарьёи арақ гаштан ба касби эътибор,
Дар муҳити обрӯ худро шиновар доштан. *Асирӣ*

**АРБАА** *а.* اربعه чор; чоргона.

Расади Элхониро бино ниҳоданд ба иттифоқи ҳукамои арбаа: Муайидиддини Арзӣ, Фахриддини Мароғӣ, Фахриддини Ахлотӣ ва Наҷмиддини Дабиронии Қазвинӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АРБАДА** *а.* عربده ситеза, ҷанҷол, ҷангҷӯӣ; ғавғо.

Шеҳнаи бадмаст, ки ӯ хун кунад,
Арбада бо пиразане чун кунад?! *Низомӣ*

Зоҳид аз арбадаи эшон бедор шуд ва хурӯш баркашид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АРБАДАҶӮ(Й)** عربده‌جو(ی) ҷангҷӯӣ, ситезаҷӯӣ, ҳангомаҷӯӣ.

То кай, эй арбадаҷӯ, субҳи маро дорӣ шом,
Бар дили сӯхтаам раҳм кун, эй моҳи тамом. *Сайидо*

**АРБАИН** *а.* اربعین 1. чиҳил; 2. муддати чилрӯзе, ки сӯфиён дар гӯшае ба танҳоӣ риёзат ва ибодат мекунанд, чилла.

Ман аз салосаи ғассола дидаам сирре,
Ки зоҳидон ба ҳазор арбаин намебинанд. *Котибӣ*

3. рӯзи чилӯм пас аз марги касе.

◇ **арбаини муғон** чил рӯзе, ки барои ба қиём омадани шароб даркор будааст.

Маро з-арбаини муғон чун напурсӣ,
Ки чил субҳ дар муғсаро мегурезам. *Хоқонӣ*

**АРБИТА** *а.* اربطه *ҷ.* **работ.**

Шаҳре ободон дидам бо қасрҳо ва бозорҳо ва масоҷид ва арбита, ки онро ҳадду васф натавон кард. *Носири Хисрав*

**АРБОБ** *а.* ارباب *ҷ.* **раб(б)**; ◇ **арбоби ақл** оқилон, доноён, фозилон, хирадмандон, донишмандон.

Дар он ватан, ки зи арбоби ақл анҷуман аст,
Туӣ ба ҳуҷҷати таҳқиқ сайидулалбоб. *Муиззӣ*

**арбоби басират** (*ё* **басорат**) ҳақиқатбинон, дурандешон; мутафаккирон.

Пеши арбоби басират гуфтугӯи ишқу ақл
Ҳаст чун бедорию хоби гарон аз ҳам ҷудо. *Соиб*
Шеъри ман ё дури дандони ту бошад хуштар
Назди арбоби басорат зи гуҳарҳои хушоб. *Савдо*

**арбоби вафо** вафодорон, одамоне, ки ба аҳду паймон пойбанданд; **арбоби давлат** давлатмандон, сарватдорон, бойҳо.

Бар дари арбоби давлат нест ғайр аз гирдбод,
Пашшае берун намеояд зи меҳмонхонае. *Сайидо*

**арбоби дард** аҳли дард; *киноя аз* одамони бохабар ва огоҳ.

Накард дар дилатон ҷой нолаи Ҷомӣ,
Дареғ, к-аз ғами арбоби дард бехабаред. *Ҷомӣ*

**арбоби дониш** *ниг.* **арбоби ақл.**

Намонад касе зери чархи куҳан,
Зи арбоби дониш бимонад сухан. *Хоҷу*

**арбоби завқ** *ниг.* **асҳоб (асҳоби завқ)**; **арбоби истеҳқоқ** онхое, ки сазовори ёриянд, мӯҳтоҷон, мустаҳиқон.

Ҳазор дирҳам ба ту додам, то бар арбоби истеҳқоқ сарф намоӣ. «*Равзат-ус-сафо*»

**арбоби камол** *ниг.* **арбоби ақл.**

Нест ҷинси худписандӣ боби арбоби камол,
Юсуфе дорам, ки донад қаъри ҷоҳ оинаро. *Садри Сарир*

**арбоби кашфу яқин** аҳли тасаввуф ва донишмандон.

Бар он баҳр як маснавӣ доштам,
Ки тухми ҳақоиқ дар ӯ коштам:
Ҳама нуктаҳои ҳакимони дин,
Ҳикоёти арбоби кашфу яқин. *Ҷомӣ*

**арбоби кина** душманон, нотавонбинон.

Ғами ҳабиб ниҳон беҳ зи гуфтугӯи рақиб,
Ки нест синаи арбоби кина маҳрами роз. *Ҳофиз*

**арбоби макорим** соҳибони хулқу атвори писандида; **арбоби маориф** аҳли фазлу камол, соҳибони илму дониш.

Латоифи маҳомиде... чун зулоли салсол аз манобеи қулуби арбоби маориф бар анҳори алсина ҷорӣ гардид. *Восифӣ*

**арбоби маънӣ** одамони сухансанҷ, нуктафаҳм; донишмандон, орифон.

На қанде, ки мардум ба зоҳир хӯранд,
Ки арбоби маънӣ ба коғаз баранд. *Саъдӣ*

**арбоби назар** соҳибназарон, соҳибдилон.

...То парируён ба қасди хуни арбоби назар
Мекунанд аз абрӯи мушкин камон, аз ғамза тир. *Исмат*

**арбоби нутқ** суханварон, нотиқон, аҳли сухан.

Қадом дил, ки зи арбоби нутқу аҳли баён
Лабат набурд ба лутфи мақолу ҳусни калом. *Ҷомӣ*

**арбоби риё** риёкорон, фиребгарон, маккорон.

Ҷуръае, к-аз соғари аҳли сафо резад ба хок,
Хоки он бар хони арбоби риё дорад шараф. *Ҷомӣ*

**арбоби сайф** шамшерзан, сипоҳӣ, сарбоз; сарбозон.

Агар қасди куштани ӯ doштӣ, ӯро ба височи арбоби сайф фиристодӣ. *Авфӣ*

**арбоби саноеъ** аҳли санъат, ҳунармандон, санъаткорон.

Гуфтаанд: Мамлакат арӯсест, ки арбоби саноеъ ва ҳираф зевари ӯст. *Аҳмади Дониш*

**арбоби сурат** суратпарастон, шаклпарастон, зоҳирбинон.

Қаъбаи арбоби сурат ҷуз дару девор нест,
Қиблаи ошиқ вале ғайр аз ҷамоли ёр нест. *Ибни Ямин*

**арбоби таворих** таърихдонон, таърихнависон, муаррихон.

Асҳоби қисас ва арбоби таворих амсоли ин вақоеъро ... дар он боб ... таълифоти наср мепардохтаанд. «*Фатҳнома*»

**арбоби таҷаммул** касоне, ки бо ҳашамат ва бойгарии зиёд зиндагӣ мекунанд.

Ҳар кӣ дар кӯи ту ёбад ба гадоӣ роҳе,
Ҳаваси суҳбати арбоби таҷаммул накунад. *Исмат*

**арбоби фазоил** *ниг.* **арбоби ақл.**

Ҷамъе аз аъёну афозил ваа рбоби фазоил ин китобро ба шарафи мутолааи худ мушарраф гардонида буданд. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**арбоби футувват** ҷавонмардон, олиҳимматон, соҳибони лутфу эҳсон.

Мо ҷафо аз ту надидему ту ҳам написандӣ,
Он чӣ дар мазҳаби арбоби футувват набувад. *Ҳофиз*

**арбоби хирад** *ниг.* **арбоби ақл.**

Пеши арбоби хирад шарҳ макун мушкили ишқ,
Нуктаи хос магӯ, маҷлиси хос аст ин ҷо. *Ҷомӣ*

**арбоби шавқ** *киноя аз* ошиқон.

Қиблаи аҳли вафо ё Қаъбаи арбоби шавқ,
Лафз бисьёр аст, худ гӯ, то бад-он сон хонамат. *Шоҳин*

**арбоби шаҳомату соромат** ҷанговарони далер, лашкариёни шуҷоу ҷасур.

Ҷамъе аз арбоби шаҳомату сароматро ба мудофаати ӯ фиристод. «*Равзат-ус-сафо*»

**арбоби эҳтиёҷ** ҳоҷатмандон, ниёзмандон, мӯҳтоҷон.

Дарьёи ҳиммати ту чун мавҷ дар талотум,
Арбоби эҳтиёҷанд гардида ғарқи тӯфон. *Маъдан*

**арбоби ясоқ** сардорони лашкари пешрав.

Ба ёсуни қадим ва ҷадид озуқаи яксолаи арбоби ясоқро ба сари юриши дашти Қипчоқ таклиф намоянд. «*Равзат-ус-сафо*»

**арбоби ғараз** душманон; мухолифон, иғвогарон.

Хидматгорони мухлисро ба сабаби гуфтори арбоби ғараз аз кор боз натвон кард. *Авфӣ*

**арбоби қалам** аҳли қалам, нависандагон; котибон.

Ҳар гоҳ қазияи бузург рӯй намояд, арбоби қалам онро дар дафотир сабт намоянд.
*«Таърихи Фаришта»*

**арбоби ҳасад** бахилон, нотавонбинон, ҳосидон.

Пеши арбоби ҳасад мӯҳр ба лаб зан, Соиб,
Гӯши ин бадгуҳарон лоиқи гуфтори ту нест. *Соиб*

**арбоби ҳол** воқифон, хабардорон, огоҳон; *киноя аз сӯфиён.*

Натвон ба қолу қил з-арбоби ҳол шуд,
Мунъим намешавад қасе аз гуфтугӯи ганҷ. *Соиб*

**арбоби ҳоҷат** ҳоҷатмандон, дармондагон.

Бузургоне, *ки монеъ мешаванд арбоби ҳоҷатро,*
Ба чӯб аз остони хеш меронанд давлатро. *Саъдӣ*

**арбоби ҳукумат** идоракунандагони ҳукумат, мансабдорон, амалдорон.

Арбоби ҳукумат дар ин боб масале пардохтаанд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**арбоби ҳунар** ҳунармандон, аҳли фазлу дониш, санъаткорон; ӯҳдабароён, касоне, ки аз ӯҳдаи иҷрои коре баромада метавонанд, моҳирон.

*Арбоби ҳунар хушомад натавонанд гуфт.*
*Аҳмади Дониш*

**арбоби ҳурмат** сазоворони иззату эҳтиром, обрӯмандон, мӯҳтарамон, мӯътабарон.

Дабир ... дар аснои китобат ва мисоқи тарассул бар арбоби ҳурмат ... наситезад. *Низомии Арӯзӣ*

**арбоби ҷуд** ҷавонмардон, саховатмандон.

Арбоби ҷудро кафи гавҳарфишон намонд,
Дасти кушодае ба муҳиту ба кон намонд. *Сайидо*

**АРБОЪ** *а.* ارباع *ҷ.* **рубъ.**

Бар як рубъ аз арбои он лашкар ҳамла кард. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **арбои олам** (ё ҷаҳон) тамоми дунъё.

Чингизхониён ва лашкари тотор бар арбои олам истило ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз арбои ҷаҳон рӯй ба хидмат оварданд. *Авфӣ*

**АРВАНД** اروند **1.** иқтидор, қудрат, зӯр.

Сиёвуш маро ҳамчу фарзанд буд,
Ки бо фарру бо зӯру арванд буд. *Фирдавсӣ*

**2.** *таҷриба.*

Ба армону арванд марди ҳунар
Фароз оварад гунагун симу зар. *Фирдавсӣ*

**3.** фиреб, ҳила, ҷоду.

Ҳама мар-туро банду тунбал фурӯхт,
Ба арванд чашми хирадро бидӯхт. *Фирдавсӣ*

**4.** номи дарьёи Даҷла, ки онро Арвандрӯд низ меноманд.

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро Даҷла хон. *Фирдавсӣ*

**АРВОС** *а.* ارواث *ҷ.* **равс.**

**АРВОҲ** *а.* ارواح *ҷ.* **рӯҳ.**

Гар ба нузҳатгаҳи арвоҳ барад бӯи ту бод,
Ақлу ҷон гавҳари ҳастӣ ба нисор афшонанд. (1)
*Ҳофиз*

Ҷаҳон яксар — чи арвоҳу чи аҷсом
Бувад шахси муайян, оламаш ном. (1) *Ҷомӣ*

◇ **арвоҳи муҷаррад** *д.* рӯҳҳои озод, рӯҳҳои тоқаву танҳомондаи беҷисм.

Эй пайкари рӯҳонӣ, аз зулф бинеҳ доме,
Дар қайди таъаллуқ каш арвоҳи муҷаррадро. *Ҷомӣ*

**АРГ** ارگ *ниг.* **арк.**

Ба арг андарун боздорам варо,
Ба ҷуз некӯӣ пеш н-орам варо. *Фирдавсӣ*

**АРДАМ** اردم **1.** ҳар як сураи китоби «Занд».

Донам, ки гар андеша кунӣ, бозшиносӣ
Позанд зи бисмиллаҳу алҳамд зи ардам.*

**2.** кори нек, ҳунари хуб.

**АРЖАНГ||АРТАНГ||АРСАНГ** ارژنگ||ارتنگ||ارسنگ **1.** номи китоби Монӣ, ки дорои сурат ва нақшҳои гуногун будааст; *нигорхонаи Монӣ; ниг.* **Монӣ.**

Ба теша сурати Ширин ба он санг
Чунон барзад, ки Монӣ нақши Аржанг. *Низомӣ*

Гулситон гар нест, чун Артанги Монӣ пас чаро
Нақшҳои монавӣ дар гулситон омад падид? *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* сурат, лавҳаи наққошӣ.

Яке буд пайкар ду аржангро,
Тафовут на ҳам нақшу ҳам рангро. *Низомӣ*

**3.** номи як паҳлавони тӯронӣ.

Ялонаш буд Аржангу Мардӯи шер,
Ки ҳаргиз набуданд аз ҷанг сер. *Фирдавсӣ*

**4.** номи як деви Мозандарон, ки Рустам ӯро куштааст.

Супурд он чӣ дид аз карон то карон,
Ба Аржанг солори Мозандарон. *Фирдавсӣ*

◇ **оби Монию Аржангро бурдан** обрӯи Монию ҳунари наққошии ӯро паст задан.

Равон кард килки табаҳрангро,
Бибурд оби Монию Аржангро. *Низомӣ*

**арз** ارز *асоси замони ҳозираи* **арзидан.**

**АРЗ** I ارز **1.** баҳо, нарх, арзиш.

Або ӯ як ангуштарӣ буду бас,
Ки арзи нигинаш надонист кас. *Фирдавсӣ*

**2.** арзанда, бобаҳо, сазовор, лоиқ, шоиста.

Суханҳои ман чун шунидӣ, биварз,
Магар боздонӣ зи ноарз арз. *Фирдавсӣ*

**3.** қадр, мартаба.

Басанда кунад з-ин ҷаҳон марзи хеш,
Бидонад магар мояву арзи хеш. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ. баҳра, фоида, манфиат.*

На диж монд эдар, на аспу на марз,
Нишастан надорад бар ин бум арз. *Фирдавсӣ*

**5.** мурод, орзу, мақсад.

Бикуштанду тороҷ карданд Тарз,
Чунин буд Моҳӯйро кому арз. *Фирдавсӣ*

**АРЗ** II *а.* ارز дарахти санавбар.

**АРЗ** III *а.* ارض замин, хок.

Дирам зи дасти ту мар-арзро табақ-табақ аст,
Гуҳар зи ҷуди ту мар-чархро сипар-сипар аст.
*Котибӣ*

Мавозее аз арз, ки салоҳияти иморат дорад, ... маскани ҳайвоноти мутанаффиса метавонад буд.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

◇ **арзи Батҳо** замини Мадина, мулки Мадина; **арзи холӣ** замини нокишта, замини кишт нашуда, замини бекор; **арзу само** замину осмон.

Чун тайр шудам миёнаи арзу само,
Аз ҳодисаҳо тири ҳадангам доданд. *Васлӣ*

**АРЗ** IV *а.* عرض **1.** изҳор, баён.

Шуд арз зи табъи фикратандеш
Дар тӯли чаҳор маҳ каму беш. *Ҷомӣ*

**арз кардан** (*ё* **намудан**) а) изҳор намудан, баён кардан.

Падари ӯ рафта ба амирзода арз карда, ки имрӯз махдуми Мулло Қаландари охунд писари маро кушт. *Аҳмади Дониш*

б) аз назар гузаронидан, дида баромадан; хабар додан.

Фармон содир шуд, ки лашкариёнро дар саҳрои Сивос арз намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

в) пешниҳод кардан.

Ҷомаҳои Банӣ-Умияро бар ман арз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** нишон додан, ошкор кардан.

Ба арзи ҷавҳари ташбеҳу маънии танзеҳ,
Яке муоинабин шуд, яке хаёлпараст. *Бедил*

**арз додан** нишон додан.

Дар маърази зулф арз дода
Сад қофила Моҳу Муштариро. *Анварӣ*

**3.** намоён шудан, зоҳир шудан.

Ҷамол то нашавад моили назораи хеш,
Зи оина натавон арзи ноз фаҳмидан. *Бедил*

**арз ёфтан** зуҳур ёфтан, пайдо шудан.

Як зарра хоки кӯи ту он ҷо, ки арз ёфт,
Дар вазни эътибор баромад ҳазор ман. *Бадри Ҷочӣ*

◇ **арзи хуршед** тулӯи офтоб.

Барқи ҳар ҷилва тамошоеву нозе дигар аст,
Арзи хуршед ғубори саҳарӣ мехоҳад. *Бедил*

**ба арз расонидан** гузориш додан, хабар расонидан, огоҳ кардан.

Ба арзи ҳумоюн расониданд, ки он ду ғулом изҳори мухолафат намуданд. *«Фатҳнома»*

**АРЗ** V *а.* عرض паҳной, бар.

Корвонсарое буд, ки девори он даҳ заръ арз дошт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**арзу тӯл** паҳной ва дарозӣ.

Эй мард, чист худ фалаку арзу тӯли ӯ?
Рӯдест қубба баста муаллақ варои хок. *Хоқонӣ*

◇ **дар арзи...** дар муддати ..., дар давоми ...

Ҳар моҳи нав, ки аз уфуқи чарх сар занад,
Дар арзи як-ду ҳафта қамар мекунем мо. *Соиб*

Дар арзи се рӯз харворҳо аз оҳан ва занҷир ва мех ҷамъ овардем. *Аҳмади Дониш*

**АРЗ** VI *а.* عرض мол, матоъ.

**АРЗ** VII *а.* ارز *ниг.* **урз.**

**АРЗА** I *а.* ارضه кирми ҷӯбхӯр, як навъ кирме, ки ҷӯбро мехӯрад.

Тоифае гуфтанд, ки арза... асои ҳазратро хӯрд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АРЗА** II *а.* عرضه **1.** арз, баён, изҳор.

Арзаи риндон макун воқеаи шайхи шаҳр,
Суҳбати соҳибдилон маҷлиси афсона нест. *Ҷомӣ*

**2.** тақдим, пешниҳод.

Соқиё, пур кун қадаҳ, бар майпарастон арза кун,
Ҳайф умре бигзарад бе нашъа дар айёми гул. *Имло*

**арза додан** а) берун овардан, намудору ошкор кардан, маълум кардан.

Хуш-хуш зи назар гашт ниҳон рози дили об,
То хок ҳама арза диҳад рози ниҳонро. *Анварӣ*

б) тақдим намудан, пешниҳод кардан; в) арзи ҳол кардан.

Эй бод, агар ба гулшани аҳбоб бигзарӣ,
Зинҳор арза деҳ бари ҷонон паёми мо. *Ҳофиз*

**арза доштан** а) баён кардан, изҳор кардан.

Оинаи Сикандар ҷоми Ҷам аст, бингар,
То бар ту арза дорад аҳволи мулки Доро. *Ҳофиз*

б) арзи ҳол кардан.

Маҳмили ҷонон бибӯс, он гаҳ ба зорӣ арза дор,
К-аз фироқат сӯхтам, эй меҳрубон, фарьёд рас! *Ҳофиз*

**арзаи хатар гаштан** дучори хатар гардидан, дар бим будан, дар хавф мондан.

Ҳар кӣ танро фидои мол кунад,
Молу тан арзаи хатар гардад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АРЗАДОШТ** عرضه‌داشت баёни аҳвол, арзи ҳол, шикоят аз аҳволи худ.

Марде аз гӯшае берун баромад, арзадошт баланд кард. *Аҳмади Дониш*

**АРЗАЛ** *а.* ارذل разилтар, фурӯмоятар; нокас, пастҳиммат.

**АРЗАН** ارزن навъе аз ғалладона, ки хӯроки парандагон аст ва аз орди он нон ҳам мепазанд.

Зинҳор то ба сирати тарророн
Арзан намуда рег напаймоӣ. *Носири Хисрав*

◇ **арзани анҷум** *киноя аз* ситорагон.

Арзани анҷум намеафтад зи дасташ бар замин,
Аз сипеҳри сифла рӯзӣ хостан беҳосил аст. *Соиб*

**арзани зар** *киноя аз* ситорагон.

Қамар дар Каҳкашон мурғест, к-аш дар ошьёни шаб
Ба гирди хирмани шаб арзани зар бешумор афтод. *Бадри Ҷочӣ*

**АРЗАНХОРА** ارزن‌خواره арзанхӯр.

Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Камол,
Донаи гавҳар чӣ резӣ мурғи арзанхорaро. *Камоли Хуҷандӣ*

**АРЗАЧӢ** عرضه‌چی он кӣ аризае овардааст, он кӣ арзу шикояте дорад.

Арзачиён, ки аз вилоёт меомаданд, ҳама ҳайрону сарсон буданд. *Садри Зиё*

**АРЗИДАН** ارزیدن **1.** қимат доштан, арзиш доштан, баҳо доштан.

Диле, к-ӯ бо буте ишқе наварзад,
Махонаш дил, ки ӯ чизе наярзад. *Убайди Зоконӣ*

Гӯӣ, ки мулки Санҷар аз Қоф то ба Қоф аст,
Як бӯса аз лабонат сад мулки Санҷар арзад. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* сазовор будан, шоистан, лоиқ будан.

Бибуррам сарашро, барам назди шоҳ,
Наярзад, ки бар найза созам ба роҳ. *Фирдавсӣ*

Шукӯҳи тоҷи султонӣ, ки бими ҷон дар ӯ дарҷ аст,
Кулоҳе дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад. *Ҳофиз*

**АРЗИЗ** ارزیز қалъагӣ.

Ба чашми хирад чиз ночиз кард,
Ду сандуқ пур сурбу арзиз кард. *Фирдавсӣ*

Ресмоне, ки бар сари он миқдоре арзиз таъбия карда буданд, дар қаъри баҳр андохт.
*Аҳмади Дониш*

**АРЗИЗӢ** ارزیزی мансуб ба арзиз.

Боистӣ, ки пайкони арзизӣ... бар тир ниҳанд ва ба камони қавӣ биандозанд. *Ибни Сино*

**АРЗИШ** ارزش **1.** қимат, баҳо; **2.** *маҷ.* қадр, лаёқат.

**АРЗОЛ** *а.* ارذال *ҷ.* **разил.**

... Аз ҷумлаи арзол буд, дар айёми давлати оли Сомон ба мукнат расида. *«Равзат-ус-сафо»*

Он яке аз қабилаи арзол
В-ин дигар аз тавилаи авбош. *Ҷомӣ*

**АРЗОН** ارزان камбаҳо, камқадр, камарзиш; *муқобили* **гирон** 5.

Гар аз ту бӯсае хоҳам ба ҷоне,
Ту гӯӣ: Бӯсаи арзон надорам. *Анварӣ*

Арзон бе иллат нест, гарон бе ҳикмат. *Зарбулмасал*

**арзон кардан** а) камарзиш кардан, камқимат кардан; б) *маҷ.* беқадр кардан.

Агар моҳи ман писта хандон кунад,
Ба тунги шакар шаккар арзон кунад. *Хоҷу*

**АРЗОНФУРӮШ** ارزانفروش касе, ки арзон мефурӯшад.

... Валекин ту бистон, ки соҳибхирад
Аз арзонфурӯшон ба рағбат харад. *Саъдӣ*

**АРЗОНӢ** ارزانی **1.** камқиматӣ, камарзишӣ; *муқобили* **гиронӣ** 2.

Ман ба чашми ёр аз он хорам, ки арзон ёфтаст,
Чун бибинӣ, хории ҳар чиз з-арзонӣ бувад. *Қатрон*

**2.** *маҷ.* лоиқ, муносиб, сазовор, шоиста.

Ба булбул бод арзонӣ гулу гулшан, ки ман, Махфӣ,
Баҳори зиндагонӣ дидаам фасли хазоншаро. *Махфӣ*

◇ **арзонӣ доштан** бахшидан, ато кардан.

Ҳалокухон ... духтаре муғул ба вай арзонӣ дошт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хоқони кабир ӯро мансаби хоқонӣ арзонӣ дошт.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**арзонӣ фармудан** а) *ниг.* **арзонӣ доштан;** б) иноят кардан, меҳрубонӣ намудан.

Баъзе наздикони боргоҳи фалакиштибоҳро шарафи рухсат арзонӣ фармуд. *«Фатҳнома»*

Рӯзе дар он айём ташрифи ҳузур арзонӣ фармуд.
*Садри Зиё*

**АРЗОҚ** *а.* ارزاق *ҷ.* **ризқ.**

Қиро хоҳад, бад-он бозу аз ӯ арзоқ баргирад,
Қиро хоҳад, кафи дасташ кунад мавсули арзоқаш.
*Манучеҳрӣ*

**АРЗӢ** ارضی заминӣ.

Ҳар куҷо об ҷамъ шуд, аҷзои арзӣ ба шеб меафтад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чаҳорӯм: маърифати асбоби илали ҳадасу ҳаводиси ҳавоӣ ва арзӣ, монанди раъду барқу борону зилзила, ва онро осори улвӣ хонанд.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**АРИЗ** *а.* عریض паҳн, васеъ, паҳновар, кушод.

Хандақе ба гирди он мураттаб сохта буданд, монанди баҳри муҳит баид ва ариз. *«Равзат-ус-сафо»*

Билоди араб ариз ва басит аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **ҷоҳи ариз** мартаба, эътибор, рутба ва мақоми баланд.

Аз ҳунар номи баланду аз шараф ҷоҳи ариз,
Аз адаб лафзи бадеу аз хирад раъйи савоб ...
*Фаррухӣ*

**АРИЗА** *а.* عریضه номаи хоҳишу илтимос; номаи шикоят, дархост.

Аризаи Аҳмад-махдум ба амир расид. *Садри Зиё*

**АРИЗУЛАЗФОР** *а.* عریض‌الاظفار нохунпаҳн, он ки нохунаш паҳн бошад.

У [наснос] ҳайвонест, ки дар биёбони Туркистон бошад мутаносибулқомат, алифулқад, аризулазфор ва одамиро азим дӯст дорад. *Низомии Арӯзӣ*

**АРИКА** *ю.-а.* اریکه тахт, тахти ороста.

Дар шашмоҳагӣ бар арикаи салтанат қадам хоҳад монд. *Восифӣ*

Билҷумла амир Ҳайдар баъд аз ҷулус дар арикаи салтанат бисту ҳафт сол ҳукумат ронда.
*Аҳмади Дониш*

**АРИМ** *а.* عرم шиддатнок, тӯфонӣ, сахт.

Ҷое, ки теғи қаҳр барорад маҳобатат,
Вайрон кунад ба сели арим ҷаннати Сабо. *Саъдӣ*

**АРИН** *а.* عرین беша, ҷангалзор, найзор; **шери арин** шери ҷангал.

Шуда тунд Ковус чин дар ҷабин,
Шуда рост монанди шери арин. *Фирдавсӣ*

**АРИШ** *а.* عریش коза, кулба, хайма.

Пас Саъд бинни Маоз биёмад ... ва арише сохт бар ҳайбати хайма. *«Таърихи Табарӣ»*

Чун дар ариш Айюбро надид, фарьёд баровард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АРК** ارک қалъаи амир ё ҳокимнишин дар даруни ҳисори шаҳр.

... Аз хайма баромада ... худро ба арки ҳисор расонид. *«Таърихи Фаришта»*

Ба дарвозаи арки Бухоро бераҳмона ва бешармона ҳафтоду панҷ ҷӯб таъзир карданд. *Садри Зиё*

**АРКОН** *а.* ارکان *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **рукн** 1.

Дар он миён киштие буд тозатар, ки халал ба арконаш камтар нуфуз карда буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* узвҳои асосии бадан.

Нутфа дар тан моябахши ҷони туст,
Қути аъзо қуввати аркони туст. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* бузургон; **аркони давлат** бузургони давлат, сардорони давлат.

Собир назди султон Санҷар ва аркони давлати ӯ мӯҳтарам будӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**аркони мулк** зимомдорони мулк, бузургони мулк, амалдорон ва мансабдорони мулк; **аркони риёсат** сардорон, соҳибихтиёрон, ҳукмронон, соҳибмансабон.

Зи арбоби киёсат ҳар кӣ бояд,
Зи аркони риёсат ҳар кӣ шояд. *Ҷомӣ*

**аркони ҳарб** сардорони олии лашкар, сарлашкарон, идоракунандагони лашкар; **аркони ҷайш** қисмҳои асосии лашкар (пешгард, марказ, ҷапу рост ва ақибгоҳ);

◇ **аркони авзон** рукнҳои вазни шеър.

Аммо мисрае намехонд, ки калимоташ пӯла нашуда бошад ва аркони авзонаш шӯла. *Савдо*

**АРМАД** *а.* ارمد 1. ранги хокистарӣ, хокистаргун, хокистарранг; 2. беморчашм, он ки дарду касалии чашм дорад.

Чашми бад аз ту дур, ки дар рӯзгори ту
Чашми балову фитнаи айём армад аст. *Анварӣ*

**АРМАЛ** *а.* ارمل марди безан; *маҷ.* марди бечора, мӯҳтоҷ ва нотавон.

**АРМАЛА** *а.* ارمله зани бемард, бешавҳар, бева; *маҷ.* зани бечора, мӯҳтоҷ ва нотавон.

**АРМАНДА** ارمنده ором, сокит, орамида, оромгирифта.

Гаҳ армандаию гаҳ арғандаӣ,
Гаҳ ошуфтаию гаҳ оҳистаӣ. *Рӯдакӣ*

Қамонро ба зеҳ кард Баҳроми Гӯр,
Барангехт з-он дашти арманда шӯр. *Фирдавсӣ*

**АРМАҒОН||АРМУҒОН** ارمغان тӯҳфа, савғот, ҳадья, роҳовард.

Аз сафар меояму дар роҳ сайд афгандаам,
Ин-т сайди чарбпаҳлу, к-армуғон овардаам. *Хоқонӣ*

Ба мавориде, ки касе чизе орад ба расми армуғон, элчӣ мегуфт: Барои ман овардааст.
*Аҳмади Дониш*

◇ **армағони мӯр пои малах аст** *зарб.* тӯҳфаи ҳар кас ба қадри ҳол ё имконияти ӯст.

**АРМАҒОНӢ||АРМУҒОНӢ** ارمغانی *ниг.* **армағон.**

Ту чӣ армағонӣ орӣ, ки ба дӯстон фиристӣ,
Чӣ аз он беҳ армағонӣ, ки ту хештан биёӣ? *Саъдӣ*

Аз он пай ба ганҷи маонӣ барам,
Ба асҳоби худ армуғонӣ барам. *Ҷомӣ*

**АРМОН** ارمان 1. ранҷ, меҳнат, заҳмат.

Ба армону арванд марди ҳунар
Фароз оварад гунагун симу зар. *Фирдавсӣ*

2. орзу; ҳасрат.

Куҷо шуд ҳамон аҳду паймони ту,
Бипурсам, ки мурдам дар армони ту. *Шодӣ*

**АРМОС** *а.* ارماث рӯзи аввали ҷанг.

Ҳарби рӯзи аввалро армос гӯянд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**АРМУҒОН** ارمغان *ниг.* **армағон.**

**АРМУҒОНӢ** ارمغانی *ниг.* **армағонӣ.**

**АРНАБ** *а.* ارنب харгӯш.

Ба узлат ҳам зи бими душманон эмин нашояд хуфт,
Зи ваҳми саг напӯшад дидаро дар вақти хоб арнаб.
*Хоҷӣ*

**АРО** *а.* عراء ҷои кушода, майдони холӣ.

Ҳар шаҳ, ки рух зи пил натобад ба рӯзи разм,
Дар пеши ҳамлаи ту чу андар аро шаҳ аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**АРОБА** ارابه яке аз воситаҳои нақлиёт барои боркашӣ ва савории одам.

**АРОБӢ** عرابی *шакли кӯтоҳшудаи* **аъробӣ.**

Аробӣ Зулактоф кардаш лақаб,
Чу аз мӯҳра бикшод китфи араб. *Фирдавсӣ*

Хурӯшад бар сари килкат, ки чун ӯ
Аробӣ нутқи ҳиндуӣ надорад. *Хоқонӣ*

**АРОЗИЛ** *а.* اراذل *ҷ.* **арзал.**

Ҳамаи ғавғо ва низоъ ва мухосамаи арозил ва ахсос аст. *Аҳмади Дониш*

**арозили нос** (*инчунин* **арозилуннос**) одамони разил ва фурӯмоя.

Яке аз нудамо ... аз арозили нос ва ... аблаҳи баднажод буд. *Садри Зиё*

**АРОЗИЛУННОС** *а.* اراذل‌الناس *ниг.* **арозил (арозили нос).**

Ҷумлае аз арозилуннос ба дарвоза шитофта муҳофизонро аз он амал маъзул сохтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АРОЗӢ** *а.* اراضی *ҷ.* **арз III.**

Оби он аз Байлақон гузарад, то аз фаязонаш арозии он ҳудуд ва навоҳӣ маъмура ... гардад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Арозии вай ба чаҳор қисм мунқасим мешавад: яке зироати обист, ... дуйӯм лалмӣ, сейӯм боғҳо...
*«Таърихи Фаришта»*

**АРОИЗ** *а.* عرائض *ҷ.* **ариза.**

Ароиз менавишт, аммо ба мижгон,
Ки будаш сафҳа хоки пои ҷонон. *Нозим*

**АРОИК** *а.* ارائک *ҷ.* **арика.**

Паҳлӯ ба фароши марг додӣ,
Зад рӯҳи ту такья бар ароик. *Шоҳин*

**АРОИС** *а.* عرائس *ҷ.* **арӯс 1.**

Ба машшотагии рӯзгори хуҷистаатвор оризи ароиси матолиб ниҳоят оростагӣ ва перостагӣ дошт.
*«Таърихи Фаришта»*

◇ **ароиси абкори сухан** суханҳои тару тозаи дилкаш ва латиф.

Машшотаи ароиси абкори сухан ва перояи узори ҳикоёти наву куҳан ... дар риштаи таҳрир ва тақрир кушода ... *«Равзат-ус-сафо»*

**АРОМИЛ** *а.* ارامل *ҷ.* **армал, армала.**

Аз хуни дили айтом ва аромил соҳибсарват ва мутаҷаммил гашта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АРОНИБ** *а.* ارانب *ҷ.* **арнаб.**

Чунин истимоъ афтод, ки дар он ҳудуду навоҳӣ арониб ва шағол ва ғайри золик бисьёр мебошад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АРОҶИФ** *а.* اراجیف *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ирҷоф.**

Чандон ароҷиф дар Бағдод интишор ёфт, ки Давлатхоҷаи иноқ-ҳокими он мавзеъро маҷоли иқомат дар он ҷо набуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** одамони паст ва беҳудагӯй.

Пиндорӣ ин сухан ба ароҷиф рондаанд,
Бо хосагонш аз паси парда фишондаанд? *Хоқонӣ*

**АРР** ار *ниг.* **ар II.**

**АРРА** اره як асбоби дуредгарӣ, ки бо он чӯбу тахта мебурранд.

Ба арра мар-ӯро ба ду ним кард,
Ҷаҳонро аз ӯ поку бебим кард. *Фирдавсӣ*

Мешавад дандони зулм аз кунд гаштан тезтар,
Арра бедандона гардад чун бибуррад сангро. *Бедил*

**АРРАЗАБОН** ارەزبان **1.** чизе, ки ба дандонҳои арра монанд аст; **2.** *маҷ.* теззабон; забондароз, бадгӯй.

**АРРОДА** *а.* عراده олати ҷангии монанди манҷаниқ, ки дар қадим бо он ба тарафи душман санг меандохтанд.

Маоз бинни Муслим манҷаниқҳо ва арродаҳо бисохт ва ба некӯтарин таъбия рӯй ба сӯи Суғд ниҳод. *«Таърихи Наршахӣ»*

На аррода бар гирди ӯ раҳшинос,
На аз гардиши манҷаниқаш ҳарос. *Низомӣ*

**АРС** I ارس ашк, оби дида.

Зи оҳам бувад як шарора дурахш,
Арас бошад арси маро моябахш.*

**АРС** II *а.* عرص чобук будан, боғайрат ва ҷасур будан.

**АРСА** *а.* عرصه **1.** майдон; саҳро.

Яке дидам аз арсаи Рӯдбор,
Ки пеш омадам бар паланге савор. *Саъдӣ*

Мақбули азизон шуда абьёти ту, Махфӣ,
Нозам, ту диҳӣ дод дар ин арса суханро. *Махфӣ*

**2.** тахтаи шатранҷ.

... Ки шоҳ арчи бар арса номовар аст,
Чу заъф омад, аз байдақе камтар аст. *Саъдӣ*

**арсаи шатранҷ** рӯи тахтаи шоҳмот.

То чӣ бозӣ рух намояд, байдақе хоҳем ронд,
Арсаи шатранҷи риндонро маҷоли шоҳ нест. *Ҳофиз*

**3.** *маҷ.* арз, муддат.

Султон муҳиммоти он навоҳӣ мӯҳмал гузошта, дар арсаи чанд рӯз ба Ғазнин мурочиат фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **арсаи базми вуҷуд** *киноя аз* дуньё, ҷаҳон.

То шудӣ, Туғрал, ту андар арсаи базми вуҷуд,
Чун ту фарзанде нарӯяд модари айёмро. *Туғрал*

**арсаи гетӣ** рӯи замин, рӯи дуньё.

... Ки зери сақфи сипеҳру фарози саҳни замин,
Қадом арсаи гетӣ, куҷо бисоти ҷаҳон? *Шоҳин*

**арсаи мулк** сатҳи мамлакат, фарохии мамлакат, сарзамин.

Сиккаи ҳукмаш зи тағайюр бурун,
Арсаи мулкаш зи тасаввур бурун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**арсаи мулки сухан** соҳа ва доираи сухансарой.

Охир он ман нестам дар арсаи мулки сухан
Шӯҳрати дониш зи табъи нуктадон бардошта. *Савдо*

**арсаи олам** рӯи ҷаҳон, тамоми рӯи замин.

Арсаи олам ба масофат турост,
Давлати олам ба хилофат турост. *Хисрави Деҳлавӣ*

**арсаи офоқ** рӯи ҷаҳон, дуньё.

Булбул нигар, ки дар талаби боғи оразат
Фарсуда кард арсаи офоқ зери пой. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**арсаи эҷод** *киноя аз* дуньё.

Қадам то аз адам дар арсаи эҷод бинҳодам,
Ба уммеди тамошои рухи нон ҷашм бикшодам. *Савдо*

**арсаи ҷилваи хуршед** маҳалли намоён шудани офтоб; *киноя аз* рухсори маҳбуба.

Он ду гесӯй ба рӯи ту на чандон аҷаб аст,
Арсаи ҷилваи хуршед миёни ду шаб аст. *Фузулӣ*

**АРСАГОҲ** عرصه‌گاه саҳна, майдон.

Сиёҳӣ намекард аз он арсагоҳ,
Зи ҷашмаш магар рехт ашки сиёҳ. *Бедил*

**арсагоҳи ҷанг** маҳалли итоб, майдони ҷанг, саҳнаи набард.

Ҳусн аз нанги тараф бо ҷилва напсандид сулҳ,
Хилвати оинаи мо арсагоҳи ҷанги ӯст. *Бедил*

◇ **арсагоҳи кавну фасод** *киноя аз* рӯи замин.

Дон, ки дар арсагоҳи кавну фасод
Чархро нест ҳеҷ хешованд. *Анварӣ*

**АРСАЛОН**||**АРСЛОН** *т.* ارسلان **1.** шер; **2.** *маҷ.* шуҷоъ, далер.

Он чӣ мансаб мекунад бо ҷоҳилон,
Аз фазиҳат кай кунад сад арсалон? *Румӣ*

Дурам аз рӯбаҳони одамрӯй,
Арсалони фазои афзолам. *Васлӣ*

**АРСАНГ** ارسنگ *ниг.* **аржанг.**

**АРСЛОН** ارسلان *ниг.* **арсалон.**

**АРТАНГ** ارتنگ *ниг.* **аржанг.**

**АРТАНГВОР** ارتنگوار монанди Артанг, мисли Артанг; *ниг.* **аржанг.**

Яке нома бинвишт артангвор,
Бар ӯ карда сад гуна рангу нигор. *Фирдавсӣ*

**АРФАЪ** *а.* ارفع баландтар, қадбаландтар.

Дар иртифои қадру манзалат аз савобит арфаъ аст. *«Фатҳнома»*

**АРҶАНД** ارچند *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчанд.**

**АРҶИ** ارچه *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчи.**

Назм арчи ба мартабат баланд аст,
Он илм талаб, ки судманд аст. *Низомӣ*

**АРШ** I ارش *ниг.* **араш.**

**АРШ** II *а.* عرش **1.** осмон.

Ҳаргиз чунин сареро теғи аҷал набуррад,
К-ин сар зи сарбаландӣ курсиву арш шояд. *Шамси Табрезӣ*

Шӯълаи оҳи ман ин сон, ки зи гардун гузарад,
Аршро дам ба дам оташ ба сутун меафтад. *Ҷомӣ*

**2.** тахт.

Гӯшаи Хӯша бисохт аз паи маҷду сано,
Гӯшаи арш аз сарир Хӯшаи Чарх аз банон. *Хоқонӣ*

◇ **аршу фарш** осмону замин.

Парҳез, эй фаришта, ки инак ба аршу фарш
Афшондам остини майолуд дар симоъ. *Хоқонӣ*

**аз арш то фарш** аз осмон то замин, — яъне ҳама чиз, тамоми чизҳо; ҳама ҷо, дуньё ва он чи дар дуньё ҳаст.

Зи рӯи ноз монда пой бар арш,
Фиканда зилли ноз аз арш то фарш. *Бадрии Кашмирӣ*

**АРША** *а.* عرشه **1.** айвон, шипанг, пешайвон; **2.** баландии саҳни киштӣ, ки маллоҳ дар он ҷо истода киштиро идора мекунад.

Баъд аз се рӯз шогирдони маллоҳ аз арша хабар доданд, ки савоҳил наздик аст. *Аҳмади Дониш*

**АРШАД** *а.* ارشد калонтар, бузургтар.

Баъд аз ӯ амир Ҳусайн валади аршади ӯ ба тахти салтанати Бухоро ҷулус фармуд. *Аҳмади Дониш*

**АРШНИШИН** عرش‌نشین тахтнишин, подшоҳ.

**АРШСОЙ** عرش‌سای ба арш расида, баробар ба арш; *маҷ.* баланд; **ҳиммати аршсой** ҳиммати баланд.

Қунад паст аз ҳиммати аршсой
Сари шаҳвату озро зери пой. *Ҷомӣ*

**АРШӢ** عرشی 1. мансуб ба арш II 1; 2. *ба шакли ҷамъ* **аршиён** *д.* *киноя аз* фариштагон.

**АРЪАР** *а.* عرعر дарахти рост, дарахти мавзун; сарви кӯҳӣ.

Ёсуминбӯе, ки сарви қоматаш
Таъна бар болои аръар мезанад. *Саъдӣ*

**АРЬЁҲ** *а.* ارياح *ҷ.* **реҳ.**

Зикри он арьёҳи сарди замҳарир
Андар он айёму азмони асир ... (1) *Румӣ*

**АРҒАВОН||АРҒУВОН** ارغوان 1. дарахтест, ки гулҳояш бағоят сурх мешаванд.

Менамояд акси май дар рангу рӯи маҳвашат,
Ҳамчу барги арғавон бар сафҳаи насрин ғариб. *Ҳофиз*

Дар қабои арғавонӣ қадди он сарви равон,
Ҳаст чун нозукниҳоле аз дарахти арғавон. *Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* сурх.

Абр омаду боз бар сари сабза гирист,
Бе бодаи арғавон намешояд зист. *Хайём*

З-он пеш, к-офтоб сар аз кӯҳ барзанад,
Бояд мае ба бӯи гулу ранги арғавон. *Ҷавҳарии Заргар*

◇ **бар арғавон гиреҳ задани зулф** овезон шудани мӯй ба рухи сурхи маҳбуба.

Эй зулфи сунбулат зада бар арғавон гиреҳ,
Афканда сад гиреҳ ба раги ҷон аз он гиреҳ. *Шоҳин*

**ба нилуфар бадал кардани арғавон** дигаргун шудани чеҳраи сурх, рангпарида шудани чеҳра.

Дуто кард аз ғамаш сарви равонро,
Ба нилуфар бадал кард арғавонро. *Низомӣ*

**бар хок рехтани арғавон** рехтани хун.

Саросар рехт бар хок арғавонаш,
Ниҳон дар хок шуд сарви равонаш. *Бадрии Кашмирӣ*

**шамшерро шохи арғувон кардан** *киноя аз* хунолуд кардани шамшер.

Навбаҳори ишратам, Бедил, ки бо ин лоғарӣ
Хуни сайдам кард шохи арғувон шамшерро. *Бедил*

**АРҒАВОНИРАНГ||АРҒУВОНИРАНГ** ارغوانی‌رنگ сурхранг; ◇ **сиришки арғавониранг** ашки хунин.

Ваҳ, ки розам фош хоҳад шуд, чӣ сон пӯшам зи халқ
Чеҳраи зарду сиришки арғавонирангро? *Ҷомӣ*

**АРҒАВОНӢ||АРҒУВОНӢ** ارغوانی мансуб ба арғавон; сурх, сурхи баланд.

Хироманда сарве, ба талъат чу моҳ,
Чу гул рафта дар арғавонӣ қабоҳ. *Хоҷу*

**маи арғавонӣ** шароби сурх.

Хушо бо рафиқони якдил нишастан,
Ба ҳам нӯш кардан маи арғавонӣ. *Фаррухӣ*

**ранги арғавонӣ** *киноя аз* сурхии рӯй.

Ранги арғавонии ӯ заъфаронӣ гашт. *Авфӣ*

◇ **арғувонӣ гаштани хок** *киноя аз* зиёд рӯидани гулу лола.

Навбаҳор аз х(в)еду гул орост гетӣ ранг-ранг,
Арғувонӣ гашт хоку парниёнӣ гашт санг. *Манучеҳрӣ*

**чеҳра арғавонӣ кардан** хушҳол шудан, хурсанд шудан (махсусан аз майхӯрӣ).

Биё, ба майкадаву чеҳра арғавонӣ кун,
Марав ба савмаа, к-он ҷо сиёҳкоронанд. *Ҳофиз*

**АРҒАН** *ю.* ارغن *шакли кӯтоҳшудаи* **арғанун.**

Ҳамасола ду чашмат сӯи маъшуқ,
Ҳамарӯза ду гӯшат сӯи арған. *Манучеҳрӣ*

**АРҒАНДА** ارغنده 1. ошуфта, ба хашм омада, ғазабнок, хашмгин.

Яке нома бинвишт наздики Қайд,
Чу шере, ки арғанда гардад зи сайд. *Фирдавсӣ*

2. ҳарис, чашмгушна, озманд.

**АРҒАНУН||АРҒУНУН** *ю.* ارغنون номи асбоби мусиқӣ.

Гарчи бехушам зи дарди ишқ баҳри имтиҳон,
Дар таҳаррук нолаҳои арғанун орад маро. *Махфӣ*

**арғанун задан** арғанун навохтан.

Дидори дилфурӯзаш дар поям арғавон рехт,
Гуфтори ҷонфазояш дар гӯшам арғанун зад. *Саъдӣ*

◇ **арғануни айш** оҳанги шодию тараб, сози тараб.

Ба ҳар ҷо арғануни айш дар соз,
Ба ҳар ҷониб даре аз хуррамӣ боз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АРҒАНУНЗАН||АРҒУНУНЗАН** ارغنون‌زن навозандаи арғунун, навозандаи соз.

Зи юнониён арғанунзан басе,
Ки бурданд хуш аз дили ҳар касе ... *Низомӣ*

Ҳамерондам фарасро ман ба тақриб
Чу ангуштони марди арғунунзан. *Манучеҳрӣ*

**АРҒАҶ||АРҒИҶ** ارغج||ارغیج номи гиёҳе, ки бар дарахт мепечад ва онро хушк мекунад; печак.

Ниҳоли қадди ман аз ишқ зард шуд, оре,
Дарахт хушк шавад, чун бар ӯ танад арғаҷ. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**АРҒОБ||АРҒОВ||АРҒО** ارغاب||ارغاو||ارغا рӯдхона, ҷӯи калон.

Фарозаш пур аз хун чу кӯҳи табархун,
Нишебаш зи ашкам чу арғобу оғар. *Амъақ*

Зи ишқи ду рухи чун арғавонш бар ду рухам
Зи ҳар ду дида ду арғови хун шудаст равон. *Сӯзанӣ*

Бар ду рухсораш ду арғо з-оби чашм,
Рафта аз дасти хаёлаш хоби чашм. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**АРҒУВОН** ارغوان *ниг.* **арғавон.**

**АРҒУВОНИРАНГ** ارغوانی‌رنگ *ниг.* **арғавониранг.**

**АРҒУВОНӢ** ارغوانی *ниг.* **арғавонӣ.**

**АРҒУН** ارغون аспи тезрафтор, аспи тезрав.

Чунон тохт арғуни пӯлодсум,
Ки дар гунбаз аз гард шуд моҳ гум. *Асадӣ*
Туро чӣ нолаи кӯсу чӣ нолаи арған,
Ба рӯзи ҷанг чу бошӣ нишаста бар арғун?! *Қатрон*

**АРҒУНУН** ارغنون *ниг.* **арғанун.**

**АРҒУНУНЗАН** ارغنونزن *ниг.* **арғанунзан.**

**АРҚАМ** *а.* ارقم мори сиёҳу сафед, мори алобуло ва чипор, мори бадзаҳр.

Рост чун арқам аст давлати даҳр,
Нарму рангину аз дарун пурзаҳр. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**АРҚОМ** *а.* ارقام *ҷ.* **рақам.**

**АРӮЗ** *а.* عروض 1. *адш.* илми вазни шеър ва қоидаҳои он; худи вазни шеър; 2. *адш.* охирин рукни мисраи якӯми байт.

**АРӮС** *а.* عروس 1. келин, зане, ки нав шавҳар кардааст.

Сипаҳ дид ороста чун арӯс
Ба пилони ҷангию овои кӯс. *Фирдавсӣ*

Арӯсе, ки ман хуш кардаам, дасти паймони ӯ омодааст. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

2. номи яке аз ганҷҳои Кайковус.

Дигар ганҷ к-аш хонданӣ «Арӯс»,
Ки оганд Қовус дар шаҳри Тӯс. *Фирдавсӣ*

◇ **арӯси Адан** *киноя аз* моҳ.

... Ки чун субҳро шоҳи Чин бор дод,
Арӯси Адан дур ба динор дод. *Низомӣ*

**арӯси арғанунзан** *киноя аз* ситораи Зӯҳра; **арӯси бода** шароб, май.

Набояд кард густохона майли соғари мино,
Арӯси бода дар базми тараб мардафкан аст имшаб. *Амирӣ*

**арӯси боғ** *киноя аз* гул, мева, ниҳолҳои навбаромада ва дарахтҳои мевадор; **арӯсони дарахт** шохаҳои навруста; **арӯси даҳр** *киноя аз* фасли баҳор.

Арӯси даҳр то базми тараб сохт,
Ниқоби анбарин аз рух барандохт. *Бадрии Кашмирӣ*

**арӯси зарнигори субҳ** *киноя аз* офтоб.

Биёрояд ба зевар ҳар саҳар машшотаи санъат
Арӯси зарнигори субҳро аз ғурфаи мино. *Мушфиқӣ*

**арӯси кӯҳ** лӯхтак, зоча, арӯсак.

Арӯси кӯҳ шабистонро нашояд,
Турунҷ аз мум бустонро набояд. *Низомӣ*

**арӯси мавзун** *киноя аз* Лайлӣ, маъшуқаи Маҷнун.

Омад падари азизи Маҷнун
Пеши падари арӯси мавзун. *Ҳилолӣ*

**арӯси маҳ** моҳи чордаҳшаба, моҳи пурра.

Арӯси маҳ ниқоби анбарин баст,
Зарафшон парда бар рӯи замин баст. *Ҷомӣ*

**арӯси нӯҳ фалак** *ниг.* **арӯси фалакӣ; арӯси рӯз** *киноя аз* офтоб.

Он гаҳ арӯси рӯз паси ҳаҷла мӯътакиф,
Гардун нисор сохта сад иқди гавҳараш. *Хоқонӣ*

**арӯси сипеҳрӣ** *ниг.* **арӯси фалакӣ.**

Арӯси сипеҳрӣ ниҳон аз тутуқ,
Шуда Зӯҳра барбатнаво аз уфуқ. *Хоҷу*

**арӯси фалакӣ** *киноя аз* офтоб.

Гӯ, арӯси фалакӣ, рух манамой аз машриқ,
Ки маро дидани он моҳи тамом аст имрӯз. *Ҳофиз*

**арӯси ховар** (*ё* **ховарӣ**) *киноя аз* офтоб.

Чун чеҳраи худ арӯси ховар
Пӯшид ба турраи муанбар ... *Ҷомӣ*
Дардеҳ аз он чакидаҳун з-обилаи тани разон,
К-обилаи рухи фалак бурда арӯси ховарӣ. *Хоқонӣ*

**арӯсони хулд** ҳурони биҳишт; **арӯси Хутан** *киноя аз* офтоб.

Чу биншаст шамъи зумурраддлаган,
Бипӯшид чеҳра арӯси Хутан. *Хоҷу*

**арӯси чаман** *ниг.* **арӯси боғ.**

Арӯси чаман ҳуллапӯш омада,
Зи булбул чаман дар хурӯш омада. *Хоҷу*

**арӯси чарх** *ниг.* **арӯси фалакӣ.**

**АРӮСАК** عروسک 1. лӯъбати кӯдакон, лӯхтак ва зоча; 2. манҷаниқи хурд, олати ҷангӣ, ки бо он ба тарафи душман санг меандохтанд.

**АРӮСАКАФКАН** عروسک‌افکن манҷаниқандоз.

Ар з-он, ки шавӣ аз он фалохан
Бар авҷи фалак арӯсакафкан ... *Ҷомӣ*

**АРӮСАКЗАН** عروسکزن *ниг.* **арӯсакафкан.**

Арӯсакзаноне чу девон шамӯс
Хиҷил гашта з-он қалъае чун арӯс. *Низомӣ*

**АРӮСОНА** عروسانه монанди арӯс; арӯсвор, арӯсмонанд; **маҳди арӯсона** гаҳвораи мурассаъ ва ороста.

Арӯсона маҳдаш ба орои зар,
Мурассаъ ба ёқуту лӯълӯи тар. *Хоҷу*

**АРӮСӢ** عروسی 1. мансуб ба арӯс; 2. заношӯӣ.

Ин пири аҷузаи солхӯрда ... арӯсии домоди дигарро бар худ ихтиёр хоҳад кард. «*Шаҳномаи Фарғона*»

3. *маҷ.* тӯй; шодӣ, хурсандӣ.

Чӣ хуш гуфтаст Фирдавсии Тӯсӣ,
Ки марги хар бувад сагро арӯсӣ. *Низомӣ*

**АРҲОМ** *а.* ارحام *ҷ.* **раҳим** I; ◇ **арҳоми замин** таги замин, даруни замин, батни замин.

Нутфаи шабнам дар арҳоми замин
Шоҳиди гул гашту тифли ёсумин. *Саъдӣ*

**АРҶ** ارج эътибор, қадру қимат.

Кунун, эй хирадманд, арҷи хирад,
Бад-ин ҷойгаҳ гуфтан андар хӯрад. *Фирдавсӣ*

**арҷ гирифтан** эътибор пайдо кардан, иззату ҳурмат ёфтан.

Арҷманде, ки аз ӯ арҷ ҳамегирад арҷ,
Номдоре, ки аз ӯ ном ҳамегирад ном. *Ломеӣ*

◇ **арҷу фар(р)** шаъну шавкат, қарру фар, зебу зинат.

Малик чун варо дид бо арҷу фар,
Ки онро на андоза буду на мар. *Фирдавсӣ*

**АРҶАЛ** *а.* ارجل 1. аспе, ки дар як пояш аломати сафедӣ бошад, аспе, ки як пояш сафед бошад; 2. *маҷ.* сафед.

Ҷирми хуршед чун аз ҳут дароянд ба ҳамал,
Ашҳаби рӯз кунад адҳами шабро арҷал. *Анварӣ*

**АРҶМАНД** ارجمند 1. соҳибэҳтиром, боқадру қимат, боиззат, гиромӣ.

Ба дониш бувад шаҳриёр арҷманд,
На аз ганҷу мардону тахти баланд. *Фирдавсӣ*

арҷманд гардонидан соҳиби обрўю эътибор кардан.

Ба андарз чандам падар дод панд,
Ки ҳаргиз магардон варо арҷманд. *Асадӣ*

2. сазовор, лоиқ, муносиб.

Сипаҳро ҷавобе чунон арҷманд
Писанд омад аз шаҳриёри баланд. *Низомӣ*

**АРҶМАНДӢ** ارجمندی соҳибэҳтиромӣ; сазоворӣ, сарбаландӣ; **арҷмандӣ ёфтан** иззату эҳтиром пайдо кардан, азиз шудан.

Тавозўъ кун, ки ёбӣ арҷмандӣ,
Фурўтан шав, ки бинӣ сарбаландӣ. *Ҳилолӣ*

**АРҶУ** *а.* ارجو умедворам.

Поктан бошию аз поктанон бошӣ,
Ҳар чӣ мегуфтам, арҷу, ки чунон бошӣ.
*Манучеҳрӣ*

**АСАБ** *а.* عصب пай, торҳои борик, ки аз мағзи сар ба тамоми узвҳои бадан паҳн гаштааст ва ҳиссу ҳаракати баданро таъмин мекунад.

Завқ қувватест тартиб карда дар он асаб, ки густурдааст бар рўи забон. *Низомии Арўзӣ*

**АСАБА** *а.* عصبه 1. *ниг.* асаб.

Басар қувватест тартиб карда дар асабаи муҷаввафа, ки дарьёбад он суратеро, ки мунтабеъ шавад.
*Низомии Арўзӣ*

2. хешовандони мардина аз ҷониби падар; фарзандони писарӣ.

**АСАБИ(Й)ЯТ** *а.* عصبیت хашмгинӣ, ғазабнокӣ.

Аз ғояти асабият забон ба ғайбаташ кушоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АСАВ** اسو пир, сустшуда, нотавон.

Доштам тотуяке лоғари бадному асав,
Пуштоганда чу дасти ҷарабу рўи махав. *Шоҳин*

**АСАД** *а.* اسد 1. шер, шери дарранда, шери беша.

Дар корзори ҳавсала камтар зи саълабӣ,
Дар гирудори валвала афзунтар аз асад. *Шоҳин*

2. номи бурҷи панҷўм аз дувоздаҳ бурҷи фалак; *ниг.* минтақатулбуруҷ.

Хўша, к-аз ў сунбули тар сохта,
Сунбуларо бар Асад андохта. *Низомӣ*

Аз муқобилам шере падид омад шарза, ки Асад дар куноми фалакаш аз бими ў меларзид.
*Аҳмади Дониш*

**АСАДСАВОР** اسدسوار: **хуршеди асадсавор** офтоб, ки дар бурҷи Асад дохил шудааст.

Хуршеди асадсавор ёбам,
Баҳроми зуҳалсинон бинам. *Хоқонӣ*

**АСАЛ** *а.* عسل шаҳд, ангабин.

Арзи розаш чи Муштарӣ, чи Зуҳал,
Ҷўши осори ў чи сам, чи асал. *Бедил*

**АСАЛӢ** *а.* عسلی 1. мансуб ба асал; 2. порчаи хурди матои зард, ки дар замонҳои пеш яҳудиҳо барои фарқ кардан аз аҳли мазҳабҳои дигар ба либоси худ медўхтаанд.

**АСАМ(М)** *а.* اصم 1. касе, ки гўшаш намешунавад, кар.

Дар дидани ҷамоли ту бенур чашми ақл,
В-андар самои зикри ту гўши хирад асам. *Исмат*

Чу гўшам набошад ба овози ёр,
Асам хоҳамаш то ба рўзи шумор. *Шодӣ*

2. сахт, маҳкам.

**АСАН(Н)** *а.* اسن калонсолтар, солхўрдатар.

Малик Қутбиддин Муҳаммад, ки асанни авлоди Ҳусайн буд, ба Ғазнин рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСАР** *а.* اثر 1. пай, из; ақиб, пас, қафо, дунбол; **ба (ё бар, дар) асар рафтан** аз пай рафтан, аз ақиб рафтан.

Он саги сиёҳ ҳамчунон пеш аз лашкар даррафт ва эшон бар асари ў рафтанд. *Носири Хисрав*

Он сафаркарда, ки ҷон рафт маро дар асараш,
Ҳаст моҳе ки наёвард ба ман кас хабараш. *Ҷомӣ*

2. нишон, аломат; нишон ва аломати захм.

Захми шамшери ғаматро ба шикебоию ақл,
Чанд марҳам биниҳодему асар менаравад. *Саъдӣ*

**асар ёфтан** нишон ва аломат пайдо намудан.

Аз меҳраш агар хабар наёбӣ,
Зуд аст, к-аз ў асар наёбӣ. *Шоҳин*

3. таъсир.

Нест, Махфӣ, гар ба ман ҷазби муҳаббатро асар,
Ҳамчу Юсуф бар сари бозор чун орад маро? *Махфӣ*

**асар бурдан** бетаъсир кардан.

Дар лаби ҷонпарвари хубон намебинам намак,
Рўзгоре шуд асар аз оби ҳайвон бурдаанд. *Сайидо*

**асар гирифтан** таъсир гирифтан; ибрат гирифтан.

Аз мўи ту рабуда нишон мушку ғолия
В-аз рўи ту гирифта асар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**асар гузоштан** таъсир кардан.

Нагзошт асар дар раҳат аз пурсиши ман ғам,
Дар дил зи ғами ман асаре нест касеро. *Фузулӣ*

**асар доштан** таъсир кардан, амал кардан, муассир будан.

З-он ки медонист, к-аз роҳи назар
Ишқ дорад дар дили ошиқ асар. *Ҷомӣ*

**асар кардан** таъсир кардан, амал кардан, муассир воқеъ шудан.

Эй дареғо, ки ҳарифон ҳама сар бинҳоданд,
Бодаи айш асар карду ҳама афтоданд.
*Шамси Табрезӣ*

4. ёдгорӣ, хотира.

Сиёвуш хост, ки аз вай асаре монад дар ин вилоят, ... пас вай ин ҳисори Бухоро бино кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

5. самара, натиҷа.

Гар каҷиро шақоват аст асар,
Ростиро саодат аст асар. *Саноӣ*

**АСАРКУНАНДА** اثرکننده ботаъсир, чизе, ки таъсире дорад.

Сўҳбати некон асаркунанда аст. *Зарбулмасал*

**АСАРОТ I** *а.* اثرات *ҷ.* асар.

Асбоби заминӣ ба асароти осмонӣ мутобиқ афтода буд. (3) *Аҳмади Дониш*

**АСАРОТ II** *а.* عثرات *ҷ.* асрат.

**АСАС** *а.* عسس посбони шабгард, посбони *шабона.*

Ногоҳ асасе аз муқобили эшон [duздон] падид омад ва ... дузди аблаҳ гирифтор омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хаёлам дар шаби зулфат равад ногаҳ ба айёрӣ,
Ба шаҳристони ҳуснат наргиси мастат асас бодо. *Туғрал*

**АСАФ** *а.* اسف ғам, андӯҳ, ҳасрат.

Рехтам бар асафи посухи ёр об аз чашм
В-аз маи ноб бар он об фурӯ шустам ком. *Ломеӣ*

**АСАФО** *а.* اسفا во андӯҳ!, во ҳасрато!, дареғо!

**АСАФОГӮЙ** اسفاگوی дареғгӯй, мутаассиф, ҳасраткунанда.

Фироқи ту асафогӯй кард халқеро,
Бад-он сабаб, ки зи Юсуф басе ту хубтарӣ. *Сӯзанӣ*

**АСАҲ(Х)** *а.* اصح саҳеҳтар, дурусттар.

Асаҳҳи номи ӯ он аст, ки Қустантин ном дошт ва аз шаҳри Румия буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**АСБ** اسب *ниг.* **асп.**

**АСБАЪ** اصبع *ниг.* **исбаъ.**

**АСБОБ** *а.* اسباب *ҷамъ* 1. *ҷ.* **сабаб.**

Ғафлати саршор мустағнист аз асбоби ҷаҳл,
Хоб к-ӯ мижгон набандад дидаҳои кӯрро. (1) *Бедил*

2. лавозимот, чизҳои даркорӣ; олат, афзол, аслиҳа.

Чун Саломон баҳрро наззора кард,
Баҳри асбоби гузаштан чора кард. *Ҷомӣ*

Ҳар чӣ аз ман мондааст аз асбоб, ҳама миёни эшон қисмат кун. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**асбоби айш** васоили тараб, созу барги нишот.

Ба сад хуни ҷигар асбоби айше кардаам пайдо,
Шабе дар хонаи ман меҳмон гардӣ, чи хоҳад шуд? *Саидо*

**асбоби маош** василаҳои зиндагӣ, лавозимоти зиндагӣ.

Бемаломат гардани хотир харош,
Ҳар чӣ донистӣ зи асбоби маош,
Як сари мӯе фурӯ нагзоштӣ,
Ҷумларо он ҷо муҳайё доштӣ. *Ҷомӣ*

**асбоби роҳат** а) лавозимоти осоиш, чизҳое, ки сабаби осудагӣ мешаванд; б) *маҷ.* хоб.

Мекунад асбоби роҳат пояи ҷаҳлат қавӣ,
Бар бисоти соя ҳамчун кӯҳи сангин аст хоб. *Бедил*

**асбоби фақоҳат** воситаҳои фиқҳ, воситаҳои фиқҳшиносӣ (ҳамчун китоб).

Гар масъалаи ишқ надонад, гунаҳе нест,
Муфтӣ, ки нахонда ба ҷуз асбоби фақоҳат. *Шоҳин*

**АСВАД** *а.* اسود сиёҳ.

Лола, ту гӯӣ, чу кӯдакест даҳанбоз,
Лабаш ақиқу қаъри комаш асвад. *Манучеҳрӣ*

**аъломи асвад** байрақҳои сиёҳ.

Аъломи асвад барафрохта хуруҷ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**дебои асвад** матои ҳарири сиёҳ; *кинояаз* шаби торик.

Зи дебои асвад фалак дар ниқоб,
Зи қоқум ҳама кӯҳу дар дар ҳиҷоб. *Хоҷу*

**АСВАДУЛЛАВН** *а.* اسودالّلون сиёҳранг; сиёҳпӯст.

Ин иқлим ба Зуҳал мансуб ва оммаи ин билод асвадуллавн бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСВОБ** *а.* اثواب *ҷ.* **савб II.**

Басанда нест ба базми ту, гар фалак созад
Зи баргҳо динор в-аз абрҳо асвоб. *Масъуди Саъд*

Аҷсоди он қавм дар саҳро афтодааст ва асвоби эшон ба хун оғушта. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСВОТ** *а.* اصوات *ҷ.* **савт I.**

Мардуми Куфа Муслимро танҳо гузошта, ба хонаҳои худ рафтанд ва асвоти эшон мунқатеъ гашт. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Бо чандин асвоти нодира, ки ман ёд дорам, ... чунон ки кам маҷлис будӣ, ки ман ин нахондаме. (2) *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АСВОҚ** *а.* اسواق *ҷ.* **суқ.**

Рӯзи дигар Убайдуллоҳ ҳукм кард, то дар асвоқ нидо дардоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСГУДОР||ИСГУДОР||УСГУДОР** اسگدار қосид, чопар.

Ту гӯӣ, к-аз асрори эшон ҳаме
Фиристад бад-ӯ офтоб асгудор. *Унсурӣ*

**АСДИҚО** *а.* اصدقا *ҷ.* **садиқ.**

Фасли шашӯм дар фазилати садоқат ва кайфият бо асдиқо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Дар охир аз муколамаи асдиқо малул шуд. *Аҳмади Дониш*

**АСДОФ** *а.* اصداف *ҷ.* **садаф.**

Аз дарди сиришки мо нишонест
Ҳар қатра, ки мечакад дар асдоф. (1) *Исмат*

**АСИДА** *а.* عصیده як навъ ҳалво; ҳалвои тар.

Аз ин аст, ки зане, ки кӯдак овард, мардумон ӯро хурмо диҳанд бо асида. *«Таърихи Табарӣ»*

**АСИЛ** *а.* اصیل 1. покнажод, нексиришт, бонасаб, наҷиб; 2. ҳақиқӣ, аслӣ.

**АСИЛА** *а.* اصیله *муаннаси* **асил.**

Қатъи сила, эй асила, мапсанд
Аз мо се нафар, хусус фарзанд! *Шоҳин*

**АСИМ** *а.* اثیم 1. гунаҳгор, ҷинояткор; 2. лақаби Яздигурди Сосонӣ.

Яздигурди Асим ... бисьёр ситам кард ва аз баҳри он ситам кардан ӯро Асим хонданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**АСИННА** *а.* اسنّه *ҷ.* **синон.**

Маслиҳат он аст, ки мурочиат намоӣ, ба худо савганд, ки ту намеравӣ, магар ба сӯи асинна ва суюф. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АСИР** I *ю.* اثیر 1. мувофиқи ақидаи донишмандони Юнони қадим кураи оташест, ки гӯё болои ҳаво (осмон) воқеъ гардидааст, эфир; 2. офтоб; **фурӯғи асир** равшании офтоб.

Ҳамеша то набувад хокро фурӯғи асир,
Ҳамеша то набувад моҳро улувви Зуҳал. *Масъуди Саъд*

3. фалак, осмон.

Сӯзи дилам даргузарад аз асир,
В-аз дами ман хушк шавад ҳар набот. *Шамси Табрезӣ*

4. *маҷ.* баланд, олӣ.

Оташи ҳарб забона бар фалаки асир кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **чархи асир** а) фалаки нор, кураи оташ; б) осмон.
Чист, донӣ, ба зери чархи асир
Ҳикмат андар вуҷуди шоҳу амир? *Ҷомӣ*

**АСИР** II *а.* اسیر 1. дастгиршуда, бандӣ; маҳбус.

Танам дар банди ҳаҷри ту асир аст,
Дилам дар дасти ишқи ту забун аст. *Анварӣ*

Ғуломи зулфи ту сунбул, асири бӯи ту гул,
Бунафша банда хати сабзи мушкбӯи туро. *Бедил*

2. *маҷ.* гирифтори ишқ, ошиқ.

Ғами ҷафои ту, бераҳм, бар дари кӣ барам,
Яке ба раҳм нигар бар асири дар ба дарат. *Ҳайрат*

**асир кардан** а) гирифтор кардан, дар банду қайд овардан; ҳабс кардан.

[Назар] баъд аз чанд муддате ба диёри Сагсорон расида буд, ки лашкари рақиб ӯро асир карданд. *Яҳъёи Себак*

б) *маҷ.* мафтун кардан.

Он турки шӯх бин, ки чӣ мастона меравад,
Шаҳре асир карда, сӯи хона меравад. *Ҷомӣ*

◇ **асири ишқ** *киноя аз* ошиқ.

Най ошиқ, агар фикри наҷот аз қайди ғам дорӣ,
Чӣ нисбат бо асири ишқ тадбиру тааммулро. *Фузулӣ*

**асири фироқ** *киноя аз* гирифтори ҷудоӣ.

Зи шавқи рӯи ту, шоҳо, бад-ин асири фироқ
Ҳамон расид, к-аз оташ ба барги коҳ расид. *Ҳофиз*

**асирони хок** *киноя аз* мурдагон; **асири доми зулф шудан** *киноя аз* ошиқ шудан.

Эй дили золим, асири доми зулфи ӯ шудӣ,
Шукри лиллаҳ, дар балое мубтало дидам туро. *Фузулӣ*

**асири рангу бӯ гардидан** гирифтори намуди зоҳирӣ шудан, ба зебу зинати зоҳирӣ фирефта шудан.

Дили равшан асири рангу бӯ ҳаргиз намегардад,
Дар оташ мегудозад лолаю гул наъли шабнамро. *Соиб*

**асири ҳалқаи фитрок** шудан гирифтори гиреҳи каманд шудан; *киноя аз* ошиқ шудан, дил додан ба касе.

Чунин ёре чу ёбӣ, хоки ӯ шав,
Асири ҳалқаи фитроки ӯ шав. *Ҷомӣ*

**АСИР** III *а.* عسیر мушкил, душвор, сахт.

**АСИР** IV *а.* عصیر 1. шира, шираи ангур.

Ин ҷисмҳо бузургтар ва хурдтар шавад чун омосидани асир андар машк. *Ибни Сино*

2. шароби ангур, май.

Биё, соқӣ, он рангдода асир,
Ки рангаш ба хун дод деҳқони пир. *Низомӣ*

**АСИРӢ** اسیری бандагӣ, ғуломӣ.

Ғами асирии ман сӯхт раҳгузори туро,
Вале накард асар дар хаёли сайёдат. *Ҳайрат*

**АСИФ** *а.* اسیف андӯҳгин, ғамгин, маҳзун, ғамзада.

Асиф ғамзадаро гӯянд ва мамлукро низ асиф гӯянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСКАН** *а.* اسکن *калимаи нидо* ором!, сокин!; бист!

Чун осиёбон хоҳад, ки осиё аз гардиш бозистад, ба забон оварад, ки аскан, филҳол сокин шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСКАР** *а.* عسکر лашкар; сипоҳӣ, ҷанговар.

Ҳунари зиёд дорам аз донистани назми аскар. *Аҳмади Дониш*

**АСКАРДОРӢ** عسکرداری лашкардорӣ, сипоҳдорӣ.

Ҳеҷ эҳтиёҷ ба назми аскардорӣ наяфтод. *Аҳмади Дониш*

**АСКАРИЯ** *а.* عسکریه лашкар, қӯшун.

Ҷамеи аскарияи Русия дар ин ҳолат як ҳазору понсад ё ду ҳазор нафар буданд. *Аҳмади Дониш*

**АСЛ** *а.* اصل 1. реша, бех.

Аслро чун канд, шуд майдон фароx,
Хушку бебар бар замин афтод шох. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* асос, моҳият.

Он чӣ аз бухор ва дуд дар замин бимонад, асл бувад мар-пӯшиши гавҳарҳои маъданиро. *Ибни Сино*

Асл дар вилоятдорӣ илм ва амал аст. *Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* зот, насл, нажод, авлод.

Маҳдӣ ... тарсид, (ки) асли банӣ-Ҳошим андар ҷаҳон намонад. *«Таърихи Табарӣ»*

**аслу насаб** нажод; ирқ.

Аслу насаби ту, эй накӯфар,
Ҳаст аз ҳамаи араб накӯтар. *Ҳилолӣ*

**АСЛАН** *а.* اصلاً *ниг.* **асло.**

**АСЛАЪ** *а.* اصلع марди бемӯйсар, одамсар.

Сараш аслаъ шуда буд, аз пеш мӯй шуда буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Он сару он фарқ, к-аш шаъшаъ шуда,
Вақти пирӣ нохушу аслаъ шуда. *Румӣ*

**АСЛАЪСАР** اصلع‌سر он кӣ сари бемӯй дорад, марди одамсар.

Ҷанги табиби булҳавас бигрифта золи Ромҷас
Аслаъсаре, к-аш мар-нафас мӯест дарьё рехта. *Хоқонӣ*

**АСЛИҲА** *а.* اسلحه *ҷ.* **силоҳ.**

**АСЛИҲАДОР** اسلحه‌دار 1. силоҳдор, яроқдор; 2. мутасаддии анбори аслиҳа, посбони аслиҳа.

**АСЛИҲАСОЗ** اسلحه‌ساز яроқсоз, устои асбоби ҷанг.

**АСЛО||АСЛАН** *а.* اصلا\|\|اصلاً ҳаргиз, қатъан, ҳеҷ, ҳеҷ гоҳ.

Ба ман омехт ҳамчун шиРу шаккар,
Ки имкони ҷудоӣ нест асло. *Ибни Ямин*

Ба сӯяш илтифот асло намекард,
Ба кораш ғайри истиғно намекард. *Нозим*

**АСЛОФ** *а.* اسلاف *ҷ.* **салаф** I.

Гарчи аслофи ман бузургонанд,
Ҳар як андар ҳунар ҳама устод. *Масъуди Саъд*

**аслоф ва аъқоб** гузаштагон ва ояндагон, аҷдоду авлод.

Ҳар чӣ дар бораи ман андешидӣ, дар бораи аслоф ва аъқоби хеш мушоҳада кунӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСЛӢ** اصلی ҳақиқӣ, табиӣ.

Пас меафтад Моҳ дар сояи Замин ва боқӣ мемонад дар саводи аслии худ. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Ба назди хӯшаи ангур иқди марворид,
Мисоли ҷавҳари аслию донаи амалист.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**АСМАР** *а.* اسمر **1.** гандумгун; сабзина.

Маҳдӣ ... марде буд асмар, дарозболо ва сурхмӯй ва дар чашми росташ як нуқтаи сафед буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** сиёҳ, сиёҳранг.

Найзаи дасташ, ки чун шом асмар аст,
Чун шафақ аҳмарсинон бод аз зафар. *Хоқонӣ*

**АСМО** *а.* اسما *ҷ.* **исм** II.

В-агар гӯӣ, ки дар маънӣ наянд аздоди якдигар,
Тафовут аз чӣ сон бошад миёни сурату асмо? (1)
*Носири Хисрав*

**АСМОН** *а.* اثمان *ҷ.* **саман** I.

Баъзе амвол нуқуд ва асмон бошад ва баъзе аҷносу амтиа. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АСМОР** I *а.* اثمار *ҷ.* **самар** I.

Замини эшон ҳама обшор, муштамил бар гулу гулзор ва мӯхтавӣ бар фавокеҳу асмор. (1)
*Аҳмади Дониш*

Хушо касе, ки аз ӯ ёфт раҳ ба бустоне,
Ки аз иноят тавфиқ дар вай асмор аст. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АСМОР** II *а.* اسمار *ҷ.* **самар** II.

Нозимони ҷавоҳири асмор гавҳари суханро дар силки назм чунин кашидаанд ... (2)
*«Равзат-ус-сафо»*

**АСНО** *а.* اثنا: **дар аснои...** дар вақти, дар лаҳзаи..., дар ҳангоми...

Дар аснои ин ҳол шоҳини тезболи сахтчангол... қасди Бозанда кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**дар ин асно** дар ин вақт, дар ин лаҳза.

Дар ин асно касе ба тариқи чопор бо рақима аз Теҳрон расид. *Аҳмади Дониш*

**АСНОМ** *а.* اصنام *ҷ.* **санам.**

Ғозонхон фармуд, то тамомати асномро бишкастанд ва бутхонаву оташкадаҳо ... ҷумларо хароб гардониданд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АСНОН** *а.* اسنان *ҷ.* **син** I||**синн.**

**АСНОФ** *а.* اصناف *ҷ.* **синф.**

Ба анвоу аснофи фазлу камол
Писандидафикр асту нозукхаёл. (1) *Садри Зиё*

**аснофи мардум** мардуми гуногун, одамони мухталиф.

Овардаанд, ки чаҳор кас аз аснофи мардумон дар боғе рафтанд ва ба хӯрдани мева машғул шуданд. *Авфӣ*

**аснофи суханварӣ** навъҳо, хелҳои суханпардозӣ ва суханоройӣ, навъҳои каломи бадеъ.

Ӯро [Хоҷа Ҳофизро] ба аснофи суханварӣ илтифоте нест, илло ғазалиёт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АСО** I اسا хамьёза.

**АСО** II *а.* عصا **1.** чӯбдаст, таёқ.

Ба ҷои инонам асо дод сол,
Пароканда шуд молу баргашт ҳол. *Фирдавсӣ*

Қади хамгаштаро ҷуз ростӣ набвад мададгоре,
Зи ҳамроҳон туро дар мавсими пирӣ асо беҳтар.
*Сайидо*

**2.** *маҷ.* такъягоҳ.

Эй хаёли қоматат оҳи заифонро асо,
Бар рухат наззораҳоро лағзиш аз ҷӯши сафо.
*Бедил*

◇ **асои Қалим** *д.* асои Мӯсо, ки гӯё агар ба замин партояд, ба шакли аждаҳо медаромадааст.

Асои Қалим гар шудӣ аждаҳо,
Ки аз дам дамидӣ шарар бар ҳаво. *Шоҳин*

**асои Мӯсо** *ниг.* **асои Қалим; ба асо роҳ рафтани мӯр** бо ниҳояти эҳтиёт роҳ рафтан.

Андар ин дашт, ки мӯраш ба асо роҳ равад,
Маслиҳат нест, ки нашмурда гузорӣ поро.
*Мӯҳсинӣ Таъсир*

**ба асои касон такья кардан** ба умеди дигарон будан, ба ёрии дигарон умед бастан.

Такья чӣ орӣ ба асои касон,
Зинда нашуд кас ба бақои касон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**АСОБЕЪ** *а.* اصابع *ҷ.* **исбаъ** 1.

Юсуф дар хоб дид, ки аз сари асобеи ҳумоюнаш об мечакад. *«Равзат-ус-сафо»*

Насуд асобеи покаш қалам ба ҳукми адаб,
Надид ҷавҳари ҳусни хаташ аён коғаз. *Бедил*

**АСОКАШ** عصاکش **1.** роҳнамои шахси нобино.

Бе асокаш кай биёбад роҳ кӯр,
Аз асокаш худ мабодо кӯр дур. *Шоҳидӣ*

**2.** *маҷ.* роҳнамо, роҳбар.

**АСОКИР** *а.* عساکر *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **аскар.**

Асокири гардунмаосир дар андак фурсате ... хок бар он рехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** лашкар, сипоҳ.

Хабар расид, ки асокири мансура ба Баҳулбос, ки сарҳадди Кашмир аст, омад.
*«Таърихи Фаришта»*

**АСОЛАТ** *а.* اصالت асилӣ, наҷобат, асилзодагӣ.

Чун асолате доштанд, риояти хонадонҳои қадим менамуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСОЛИБ** *а.* اسالیب *ҷ.* **услуб.**

**АСОМӢ** *а.* اسامی *ҷ.* **исм** II.

Дар ӯ асомии бисёр меҳтарон ва бузургон аст аз ҳар табақае. (1) *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АСОНИД** *а.* اسانید *ҷ.* **иснод.**

[Кайхисрав] фармуд, ки аз бароҳини ақлӣ ва асониди нақлӣ ба субут пайваста.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АСОРАТ** *а.* اسارت асирӣ, гирифторӣ, бандагӣ.

**АСОС** *а.* اساس поя, буньёд, таҳкурсӣ; ниҳод; асл, бех.

Асоси тахт мутахалхил ва арконаш мутазалзил гардад. *Аҳмади Дониш*

**асос бастан** поя ва таҳкурсӣ гузоштан.

Замине, ки дорад бару бум суст,
Асосе бар ӯ баст натвон дуруст. *Низомӣ*

**асос ниҳодан** таҳкурсӣ андохтан, поя гузоштан; бино кардан.

Ин дӯкон асос ниҳодаанд се саду сӣ араш дар се сад араш, иртифои он дувоздаҳ газ.
*Носири Хисрав*

**АСОСА** *а.* ﺍﺛﺎﺛﻪ мол, ашъё, матоъ.

Дафтарҳои девониро мулоҳиза намуда, амвол ва асосаи чандсоларо ... аз он ҷо берун навишта истирдод намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСОТИН** *а.* ﺍﺳﺎﺗﻴﻦ||ﺍﺳﺎﻃﻴﻦ *ҷ.* **устувона; асотини салотин** султонҳои бузург.

Ҷамшед аз асотини салотин буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дар қурун ва санини бисьёр асотини салотини Деҳлӣ ва Гуҷрот дар орзуи тасхири он буданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**АСОТИР** *а.* ﺍﺳﺎﻃﻴﺮ *ҷ.* **устура** II.

Ҳақоиқро аз ҳуруфи асотири мастураи кутуби мутадовила фаро гиранд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**асотири аввалин** ҳикоя, қисса ва афсонаҳои гузаштагон, достонҳо.

На зи ахбори ростин аст ин,
Бал асотири аввалин аст ин. *Ҷомӣ*

**АСОФИЛ** *а.* ﺍﺳﺎﻓﻞ *ҷ.* **асфал**; ◇ **асофили бадан** аврат, ҷои пинҳони зан, шармгоҳ.

**АСОФИР** *а.* ﻋﺼﺎﻓﻴﺮ *ҷ.* **усфур.**

**АСОҒИР** *а.* ﺍﺻﺎﻏﺮ *ҷ.* **асғар; акобиру асоғир** калонону хурдон, ҳама.

Суханҳо ба арзи Мирзо Ҷаҳоншоҳ расониданд ва хотири акобиру асоғир итминон ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АСОҚИФА** *а.* ﺍﺳﺎﻗﻔﻪ *ҷ.* **усқуф.**

Ҳарчанд асоқифа ва уламои насоро хидматашро аз он амр монеъ омаданд, ... фоида надод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АСП||АСБ** ﺍﺳﭗ||ﺍﺳﺐ 1. чорпои хонагии сумдори саворӣ ва боркаш.

Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

**аспи гомзан** аспи тезрав, аспи бидав.

Ба қавми худ равон шуд толиби Нил,
Ба аспи гомзан аз рӯи таъҷил. *Бадрии Кашмирӣ*

**аспи оташнаъл** аспи тезрав; **аспи тозӣ** *аспи арабӣ*; аспи тезрав.

Аспи тозӣ агар заиф бувад,
Ҳамчунон аз тавилае хар беҳ. *Саъдӣ*

**аспи харос** аспи ҷувозгардон, аспи осиёгардон; **аспи чоргома** аспи хушрафтору тезрав.

Соқиё, аспи чоргома бирон,
То рикоби сегона бистонем. *Хоқонӣ*

**асп афгандан** асп тозондан, савора ҳамла кардан.

Чу асп афганад лашкар аз ҳар ду рӯй,
Набояд, ки гурдони пархошҷӯй
Биёянду монад тиҳӣ қалбгоҳ,
Агарчанд бисьёр бошад сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**асп тохтан** асп давондан; аз **асп андар омадан** аз асп фуромадан.

Аз асп андар омад гави номдор,
Аз Эрон бипурсиду аз шаҳриёр. *Фирдавсӣ*

2. донаи аспшакли шоҳмот.

Пиёда бидонанду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ. *Фирдавсӣ*

**аспу фарзин ниҳодан** дар шоҳмотбозӣ ба ҳариф аспу фарзинро пешакӣ дода мот кардан.

Гадое, ки бар шери нар зин ниҳад,
Абӯзайдро аспу фарзин ниҳад. *Саъдӣ*

3. паҳлуи чуқурчаноки буҷул, ки дар буҷулбозӣ бурдро ифода мекунад, олчӣ.

Он кӣ намешиносад ӯ чиккаю пуккаи буҷул,
Аспу хари насибааш рост гирифта ҷокро. *Савдо*

◇ **аспи андеша** *киноя аз* фикр, хаёл.

Инон каш давон аспи андешаро,
Ки дар раҳ хатарҳост ин бешаро.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**аспи обӣ** баҳмут, бегемот, ҳайвони ширхори обию хокӣ, ки онро аспи дарьёӣ низ мегӯянд; **аспи чӯбин** а) аспе, ки кӯдакон барои бозӣ аз чӯб месозанд; б) тобут; **асп бар рӯи дарьё тохтан** *киноя аз* кори ношуданӣ кардан.

Муш гуфт: Он чи дар ҳайизи имкон набошад, ... асп бар рӯи дарьё тохтан (аст).
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**АСПАНГЕЗ** ﺍﺳﭙﺎﻧﮕﻴﺰ маҳмез, оҳане, ки барои тозонидани асп ба паси пошнаи мӯза мебанданд.

**АСПАРАҒМ||АСПАРҒАМ** ﺍﺳﭙﺮﻏﻢ *ниг.* **испарғам.**

**АСПАФКАН** ﺍﺳﭙﺎﻓﮑﻦ он кӣ аспро аз пой меафтонад; *маҷ.* шуҷоъ, диловар, баҳодур.

Барошуфт аз он пури Исфандиёр,
Ҷавоне буд аспафкану номдор. *Фирдавсӣ*

**АСПИЛ** ﺍﺳﭙﻴﻞ дузди асп, аспдузд.

Аспил омад он гаҳ нарм-нарм,
То барад мар-аспро ӯ гарм-гарм. *Рӯдакӣ*

**АСПИСТ** ﺍﺳﭙﺴﺖ юнуҷка.

Нохӯрда як шикам аспист ҳаргиз,
Чарогоҳат бувад саҳрои пурхор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**АСПРЕЗ||АСПРЕС** ﺍﺳﭙﺮﻳﺰ||ﺍﺳﭙﺮﻳﺲ майдони аспдавонӣ.

Ба бар карда ҳар як силеҳи ситез,
Ниҳоданд рӯ ҷониби аспрез. *Фирдавсӣ*

Нишона ниҳоданд бар аспрес,
Сиёвуш накард эҷ бо кас мукес. *Фирдавсӣ*

**АСПСАВОР** ﺍﺳﭙﺴﻮﺍﺭ шахсе, ки савори асп мебошад, савора.

Ошӯби ҷаҳон аст, агар аспсавор аст,
Осоиши ҷон аст, агар базмнишин аст. *Ҷомӣ*

**АСПТОЗ** ﺍﺳﭙﺘﺎﺯ тозонандаи асп, аспдавон.

Парӣ кай бувад рудсозу ғазалхон,
Қамандафгану асптозу камонвар. *Фаррухӣ*

**АСР** I *а.* ﺍﺳﺮ банда кардан, зиндонӣ кардан, асир кардан.

Миқдори панҷ ҳазор мард ба зулли аср гирифтор омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Вақте яке аз ёғиён ба қайди аср мубтало шуд.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АСР** II *а.* عصر **1.** фишурдан; фишурда шираи чизеро гирифтан; 2. *мач.* фишору шиканча.

Гарчи дузд аз мункирӣ тан мезанад,
Шаҳна он аз аср пайдо мекунад. *Румӣ*

**АСР** III *а.* عصر **1.** қарн, сада; давр, аҳд, замон.

Набошад зи шоҳони асраш назир,
Ки мар-умри ӯ халқро дастгир. *Яҳъёи Себак*

**2.** вақти байни пешин ва шом.

Қабли аср одами вазир омада маро ба вазоратхона таклиф кард. *Аҳмади Дониш*

**АСРАТ** *а.* عثرت||عثرة лағзиш; хато, гуноҳ.

**АСРОР** *а.* اسرار *ч.* **сир** II || **сирр.**

Чӣ донӣ, балки душман гардад он дӯст,
Ба амд аз мағзи асрорат кашад пӯст.
*Носири Хисрав*

Чанд пинҳон кунам асрори муҳаббат, Савдо!
Матлаи шеъри гуҳарбори маро дидӣ? — Не!
*Савдо*

**АСРОРДОН** اسراردان сирдон, донандаи розҳо; *киноя аз* шахси бофаҳм ва боидрок.

Зи нодон, ки асрордони сухан
Набошад, бигардон инони сухан. *Ҷомӣ*

**АССАЛО** *а.* الصلا *калимаи нидо* ки барои даъват ба кор мебаранд: марҳамат!, марҳамат кунед!

То ба шаб имрӯз моро ишрат аст,
Ассало, эй покбозон, ассало! *Шамси Табрезӣ*

**АССОР** *а.* عصار равғанкаш, чувозкаш.

Чу гове, ки ассор чашмаш бибаст,
Давон то ба шаб, шаб ҳам он ҷо, ки ҳаст. *Саъдӣ*

**АСТА||ҲАСТА** استه||هسته донаи хурмо, шафтолу ва меваҳои дигар.

Қасе беайб набвад дар замона,
Рутабро аста бошад дар миёна.
*Абулмаъали Бухороӣ*

**АСТАР** I استر хачир.

Агар уштуру аспу астар набошад,
Кучо қаҳрамонӣ бувад қаҳрамонро. *Носири Хисрав*

Ҳазор астар бори гуногун ва ақмиша аз он ҷо биёваранд. *«Таърихи Табарӣ»*

**АСТАР** II استر *ниг.* **остар** I.

**АСТАРАНГ||ИСТАРАНГ** استرنگ мардумгиёҳ, гиёҳе, ки решааш ба сурати одам буда, дар Чин мерӯяд ва давои бисьёр дардҳост, жень-шень.

Ҳинд чун дарьёи хун шуд, Чин чу дарьёбори ӯ,
З-ин қибал рӯяд ба Чин бар шибҳи мардум астаранг. *Асҷадӣ*

Ҳамон аз гиёҳони бобӯю ранг
Шиносанда хонад варо истаранг. *Асадӣ*

Дар истаранг ҳайати мардум ниҳода ҳақ,
Мардумгиёҳ исму алам ёфт истаранг. *Сӯзанӣ*

**АСТАРВАН** استرون зани нозой, зани намезоидагӣ.

Гашта аз зодани мухолифи ту
Модари рӯзгор астарван. *Хисравӣ*

Саҳл намояд бар астарванон
Меҳнати зоидани обистанон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АСТАРДОР** استردار астарбон, хачирбон.

Селе даррасид, ... галадорон бичастанд ва ҷонро гирифтанд ва ҳамчунон астардорон ва сел корвону астаронро даррабуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АСТАРӢ** استری **1.** мансуб ба астар; хачирбон; **2.** *мач.* саркашӣ; **астарӣ кардан** саркашӣ кардан.

Ояд ҳар он ки бо ту кунад астарӣ ба феъл,
Дар ҳовани ҳавон ба зарурат чу астаранг. *Сӯзанӣ*

**АСТАҒФИРУЛЛОҲ** *а.* استغفرالله *д.* **1.** «аз худо омурзиш металабам, бахшоиш меҷӯям»; «худо нигаҳ дорад»; «худо нокарда».

Аз қавли зоҳид кардем тавба,
В-аз феъли обид астағфируллоҳ. *Ҳофиз*

Маро ҳар дам бар он орад ситезаш,
Қи хез, астағфируллоҳ, хун бирезаш. *Низомӣ*

**2.** ҳаргиз, ҳеч вақт.

Ман ринду ошиқ дар мавсими гул,
Он гоҳ тавба? Астағфируллоҳ! *Ҳофиз*

**АСТИМ** استیم **1.** остин; **2.** *мач.* даҳони зарф.

Хезу пеш ор аз он май хушбӯй,
Зуд бикшой хикро астим. *Хисравӣ*

**АСТИР** *ҳ.* استیر миқдорест баробар ба шашу ним дирам, яъне чору ним мисқол.

Гар хок бад-он даст як астир бигирад,
Гӯгирд кунад сурх ҳама водию кӯҳсор.
*Манучеҳрӣ*

**АСТО||УСТО** استا *ниг.* **Авесто.**

В-агар қайсар сиголад рози Зардушт,
Кунам зинда русуми Жанду Асто. *Хоқонӣ*

**АСТОР** *а.* استار *ч.* **ситр** I.

Ба астор ва девори хонаҳо ва зулмати шаб эҳтиёҷ наёфтод. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АСФАЛ** *а.* اسفل поинтар, пасттар.

Ҳамчу қандили муаллақ дар ҳаво,
Не бар асфал меравад, не бар ало. *Румӣ*

Пои аспаш ба гавде фурӯ рафта аз фарас ба ҷониби асфал мутамоил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**самти асфал** тарафи зер; сӯи пастӣ.

Табиат худи ӯро ба тариқи интикос ва инъикос рӯй ба самти асфал гардонад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АСФАЛУССОФИЛИН** *а.* اسفل السافلین пасттарини дараҷаҳо; *д.* табақаи чуқуртарин (ҳафтумини дӯзах).

**АСФАР** *а.* اصفر зард.

Саҳаргоҳон, ки боди нарм ҷунбад,
Биҷунбонад дарахти сурху асфар. *Дақиқӣ*

Чу пӯшида зи пироҳан, ки ҳар якро бувад пайдо
Ба тан ҷома яке ахзар, яке аҳмар, яке асфар.
*Муиззӣ*

**чароди асфар** малахи зард.

Аз ғояти зардӣ ва лоғарӣ Муслимаро чароди асфар мехонданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСФАРУЛЛАВН** *а.* اصفراللون зардранг, зардпўст.

Соҳиби ин иқлим Уторуд аст ва аҳли диёраш асфаруллавн бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСФАРӢ** اصفری зардӣ.

То ки туранҷро хазон шакли ҷузом дод бар,
Дар яраҷон шудаст зар ҳамчу туранҷ асфарӣ.
*Хоқонӣ*

**АСФИЁ** *а.* اصفیا *ҷ.* **сафӣ.**

Ин ду мартаба ашрафи маротиби асфиё ва атқиёст. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АСФО** *а.* اصفی баргузидатар, холистар, софтар.

Аъло ва асфо ва акмал ба либоси эшон бармеояд. *Аҳмади Дониш*

**АСФОР** I *а.* اسفار *ҷ.* **сафар** I.

Дар аснои асфор ба дари шаҳре расидам. *Авфӣ*

Ҷаъфар ибни Яҳъё дар ин асфор мулозим ва мусоҳиб буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСФОР** II *а.* اصفار *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **сифр** II; **2.** *д.* қисме аз Таврот, ки китоби динии яҳудиён аст.

**АСХИЁ** *а.* اسخیا *ҷ.* **сахӣ.**

Хандақеро, ки чун ғаври фикри уқало амиқ ва монанди ҳиммати асхиё паҳновар буд, бо хоки шореъ мувозӣ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСЪАБ** *а.* اصعب мушкилтар, душвортар, сахттар.

Балои ҷўъ ... асъаби балоҳост. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСЪАД** *а.* اسعد некбахттар, босаодаттар; **ахтари асъад** ситораи бахт.

Дўш дар исторагон ғулғула афтода буд,
К-аз сўи он ахтарон ахтари асъад расид.
*Шамси Табрезӣ*

**АСЪИЛА** *а.* اسئله *ҷ.* **суол** I.

Миёни вай ва Хоҷа Насириддини Тўсӣ асъила ва аҷвиба воқеъ аст. (1) *Ҷомӣ*

**АСҒАР** *а.* اصغر хурдтар, майдатар.

**АСҚОЛ** *а.* اثقال *ҷ.* **сиқл.**

Мухолифон аҳмолу асқоли хешро ба тарҳ мерехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Саид тонфаеро ба забти аҳмол ва асқол таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСҚОМ** *а.* اسقام *ҷ.* **сақам.**

Даври ў чашмае бошад ва оби он нофеи амроз ва асқом бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба ҳар қадам ўро ҳазор олом ва тааб ва асқом мерасид. *Аҳмади Дониш*

**АСҚОЪ** *а.* اصقاع *ҷ.* **суқъ.**

Дасти зулму бедод бароварда ба тахриби қусур, вайронии ... асқоъ қиём намуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**АСҲАЛ** *а.* اسهل осонтар, сабуктар.

Ҳар гоҳ дорулмулк мафтўҳ гардад, тасхири дигар билод ва буқоъ ба асҳал ваҷҳ муяссар хоҳад шуд. *«Таърихи Фаришта»* **ба тариқи асҳал** бо роҳи осонтар.

Ҳамвора бо якдигар пинҳон машварат мекарданд, ки он мулк ба ваҷҳи аҳсан ва тариқи асҳал мусаххари ў [Ҳалокухон] шавад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АСҲАР** *а.* اسحر соҳиртар.

Дўстӣ дар ваҳми сад Юсуф танад,
Асҳар аз Ҳоруту Моруташ кунад. *Румӣ*

**АСҲОБ** *а.* اصحاب *ҷ.* **соҳиб.**

Чун ба дарахти гул расам, доманe пур кунам ҳадьяи асҳобро. (3) *Саъдӣ*

Бо хаёли рухи зебои ту асҳоби камол
Тўтиёнанд, ки аз оина дар гуфторанд. (3)
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **асҳоби атроф** соҳибони вилоятҳо, ҳокимони музофотҳо.

Султон ... аз асҳоби атроф дархост, ки мардест бад-ин сурат ва ўро Абўалии Сино гўянд, талаб кунанд. *Низомии Арўзӣ*

**асҳоби ағроз** душманон.

Асҳоби ағроз ҳасудӣ карданд ва султонро ба ў баргумон сохтанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**асҳоби баҳр** дарьёнавардон, маллоҳон, киштиронҳо.

Асҳоби баҳр гўянд, ки дарьё аз вақти иҷтимои Шамс ва Қамар вақти имтило дар зиёдатӣ мебошад. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**асҳоби девон** мансабдорон.

Ҳар якеро аз асҳоби девон шуғле муайян ва мансабе мубайян аст. *«Хористон»*

**асҳоби дониш** аҳли дониш, донишмандон.

Ақолими сухан дар хиттаи тасхири Чингизат,
Сари асҳоби дониш банди фитроки Ҳалокуят.
*Асирӣ*

**асҳоби завқ** соҳибони истеъдоди адабӣ, наққошӣ, мусиқӣ ва ғ.

Лафзи парешонашон дар дили асҳоби завқ
Хушк чу боди самум, сард чу дандони мор.
*Хоқонӣ*

**асҳоби каҳф** аз рўи афсона ҳафт нафаре, ки аз тарси Дақьёнус ном подшоҳи золим ба ғоре паноҳ бурда, дар он ҷо солҳои зиёде хобидаанд.

Саги асҳоби каҳф рўзе чанд
Паи некон гирифту одам шуд. *Саъдӣ*

**асҳоби сабт** яҳудиён.

Нақзи аҳду тавбаи асҳоби сабт
Мўҷиби масх омаду эҳлоки сабт. *Румӣ*

**асҳоби сайф** соҳибони шамшер, шамшердорон; *киноя аз* ҷангҷўён.

Ба аҳли қалам амали асҳоби сайфро насупорад. *Аҳмади Дониш*

**асҳоби уқул** оқилон, доноён, боақлон.

Мезанад бар ҳар касе тири ҳасад,
Менамояд хаста асҳоби уқул. *Васлӣ*

**асҳоби фил** пайравони Абраҳа ном подшоҳи Ҳабашистон, ки пеш аз ислом бо филҳои ҷангӣ барои хароб кардани хонаи Каъба ва шаҳри Макка ҳуҷум оварда буданд ва онҳоро қавми фил ҳам меноманд.

Чу бар лашкари душман орӣ раҳил,
Ба мурғон кушӣ филу асҳоби фил. *Низомӣ*

**асҳоби хибрат** одамони озмудашуда, одамониботаҷриба, аҳли хибра.

Бар ... асҳоби хибрат зоҳир ва возеҳ аст, ки умри азиз чун барқ дар гузар аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**асҳоби қабза** ёрони ҷангӣ, сарбозон.

Муслим асҳоби қабзаро фармуд, то бар эшон тир борон карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**асҳоби қисас** ровиён, ривояткунандагон; қиссагӯйҳо.

Асҳоби қисас ва арбоби таворих амсоли ин ваҳоеъро, ки воқеъ мешуд, дар он боб тасонифи назм месохта ва таълифоти наср мепардохтаанд. *«Фатҳнома»*

**асҳоби ҳавоиҷ** ҳоҷатмандон, соҳибони ҳоҷат; кордорон.

Бад-ин бозор даҳ ҳазор кас беш ҳозир омадӣ аз бозургонон ва асҳоби ҳавоиҷ чунон ки аз Фарғона ва Чоч ва ҷойҳои дигар биёмаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**АСҲОБУЛҒАРАЗ** *а.* اصحاب‌الغرض ғараздорон, касддорон; душманон.

Сухани асҳобулғараз ва маъдуде чанд чандон мӯътабар набувад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АСҲОР** *а.* اسحار ҷ. **саҳар I.**

Хоб аз сари хуфтагон бадар бурд
Бедории булбулони асҳор. *Саъдӣ*

**АСҶАД** *а.* عسجد зар, тилло.

Хок бар фарқи он к-аз сари ҷаҳл
Фарқ накунад зи рӯи асҷадро. *Бадри Чочӣ*

**АТАБ** *а.* عطب ҳалокат, ҳалокӣ.

Нест худ аз мурғи паррон ин аҷаб,
К-ӯ набинад дому афтад дар атаб. *Румӣ*

**АТАБА||АТАБАТ** *а.* عتبه||عتبت **1.** остона; зина; **2.** *маҷ.* дарбор, даргоҳ.

Тоҳир дар силки атабаи хилофат интизом ёфта, мулозимат менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**атабаи салтанат** даргоҳи подшоҳӣ.

Умарон давлат рӯи таваҷҷӯҳ ба атабаи салтанат ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АТАБАБӮСӢ** عتبه‌بوسی остонабӯсӣ; шарафьёбӣ ба ҳузури подшоҳ.

Юсуфшоҳ ... ба шарафи атабабӯсии Ҷалолиддини Муҳаммад Акбарподшоҳ сарафроз гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**АТАБАТ** *а.* عتبت *ниг.* **атаба.**

**АТАБОТ** *а.* عتبات ҷ. **атаба||атабат.**

**АТАМ(М)** *а.* اتم тамомтар, комилтар, пурратар; **ба** (*ё* бар) **ваҷҳи атам** пурраву комил.

Он чи мӯҳтоҷун-илайҳи он ду меҳмони азиз буд, ба ваҷҳи атам ва акмал мураттаб гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар байни ҳазрати волидам ва ҳоҷӣ мир Исо-махдуми муфтӣ алоқаи дӯстӣ бар ваҷҳи атам буд. *Садри Зиё*

**АТАН** *а.* عطن **1.** ҷои хоби шутурҳо, қӯраи гӯсфандон дар наздикии об.

Маҷлиси устоди ту чун оташе афрӯхта(а)ст,
Ту чунон чун астари бехостор андар атан. *Манучеҳрӣ*

**2.** гандидан, пӯсидан, бадбӯй шудан.

**АТАШ** *а.* عطش ташнагӣ.

Зи баски нафси ту бар ақл ғолиб афтодаст,
Ба ёди ҷӯъу аташ ҷумла обу нон шудаӣ. *Бедил*

**АТАЪНО** *а.* اطعنا «итоат кардем», «мутеъ шудем», «гардан ниҳодем».

Хушғамза чашми хур зи ту, шаб турра бар анбар зи ту,
Пешонии ахтар зи ту доғи атаъно дошта. *Хоқонӣ*

**АТАҲ||АТҲ||УТҲ** *а.* عته камақл шудан, кундзеҳн шудан; беақлӣ, кундзеҳнӣ.

**АТБОЛ** *а.* اطبال ҷ. **табл.**

**АТБОЪ** *а.* اتباع ҷ. **тобеъ I.**

Баъд аз он ӯро [Ҳисомиддинро] бо тамомати атбоъ бикуштанд ... *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Шарти одамӣ он аст, ки бар атбои хеш меҳрубонӣ кунад. *«Хористон»*

**АТБОҚ** *а.* اطباق ҷ. **табақ.**

... Бар атбоқи авроқи айём сабт хоҳад буд. *Авфӣ*

**АТВАЛ** *а.* اطول дарозтар, тавилтар.

Ҳадди аввалаш он ҷо бувад, ки наҳори атвалаш чаҳордаҳ соат ва нисфе ва рубъе бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ба ҳадди атвал расидан** ба дараҷаи олӣ расидан.

Дигареро фиристода пайғом дод, ки офтоби *давлати ман ба ҳадди атвал расида.* *«Равзат-ус-сафо»*

**АТВОР** *а.* اطوار ҷ. **тавр.**

Банда созад ҳар касеро маҳвашон таври шумо,
Мардуми хубед, атвори шуморо бандаам! *Мушфиқӣ*

Қавлу феълат ҳама девонагию ҷаҳл бувад,
З-ин сабаб дар ҳама атвор муофат бинам. *Савдо*

◇ **атвори сулук** *д.* роҳу равиши сӯфиёна.

Ҳусни иршод ҳамин бас, ки дар атвори сулук
Ҷуз ба ҳусни худам иршод накардӣ ҳаргиз. *Ҷомӣ*

**АТВОҚ** *а.* اطواق ҷ. **тавқ.**

**АТИББО** *а.* اطبا ҷ. **табиб.**

Ва атиббо чандон ки муолаҷа карданд, муфид наяфтод. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АТИ(Й)ЁТ** *а.* عطیات ҷ. **ати(й)я||ати(й)ят.**

Ҷамъе аз руасои қабоилро ба атийёти мавфура махсус гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**АТИ(Й)Я||АТИ(Й)ЯТ** *а.* عطیه||عطیة бахшиш, ато, тӯҳфа, ҳадья.

Нили даманда туй ба гоҳи атийят,
Пили даманда ба гоҳи кинагузорӣ. *Рӯдакӣ*

Чу ишқ ҷон барадат, шукр гӯй, к-ин давлат
Атийяест, ки касро ба ройгон надиҳанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба расми атийят** ба тариқи ҳадья, ба унвони бахшиш.

**АТИ(Й)ЯБАХШ** عطيه‌بخش ҳадьябахш, инъомдиҳанда, тӯҳфадиҳанда, атобахш.

Чандонт умр бод, ки чархи атийябахш,
Сад бор пир гардию бозат ҷавон кунад.
*Убайди Зоконӣ*

Умрат дароз бод, ки чархи атийябахш
Аз ҳар атийяе, ки диҳад, умр хуштар аст.
*Асири Ахсикатӣ*

**АТИ(Й)ЯТ** *а.* عطية *ниг.* **ати(й)я.**

**АТИ(Й)ЯҲОЛӢ** عطيه‌حالى одати бахшандагӣ, саховатмандӣ ва соҳибкарамӣ.

Шукронаи ин атийяҳолӣ,
Ганҷина зи ганҷ кард холӣ. *Шоҳин*

**АТИҚ** *а.* عتيق **1.** кӯҳна, солдида; 2. баргузида, интихобшуда; аҷиб, камьёб; 3. озодшуда.

... Қ-ӯ суви дарьё шуду аз ғам атиқ,
Фавт шуд аз ман чунон неку рафиқ. *Румӣ*

**АТИҚА** *а.* عتيقه *муаннаси* **атиқ; осори атиқа** ёдгориҳои кӯҳна, асарҳои қадима.

**АТЛАС** اطلس *матои абрешимӣ; навъе аз матои абрешимӣ.*

Кӯҳна полоне намеёбад саманди тезтак,
Атласу махмал барои пӯшиши хар кардаанд.
*Сомии Бӯстонӣ*

**атласи мӯълам** атласи мумтоз ва олисифат, атласи баргузида.

З-ин хом, ки дорам ҷигари пухта ба зераш,
Рӯзе ба ҳазор атласи мӯълам нафурӯшам.
*Хоқонӣ*

**атласи румӣ** матои абрешимии нафис, ки махсус ба Рум будааст.

Зи бас хуни румӣ дар он турктоз,
Ҳазор атласи румӣ афканда боз. *Низомӣ*

◇ **(ин) атласи лоҷвард** *киноя аз* осмони кабуд.

Фалак то ба ҷудаш тавалло накард,
Надодандаш ин атласи лоҷвард. *Хоҷу*

**атласи сабз** *киноя аз* осмон.

Зи сӯзи ҷигар оташе барфурӯхт,
Нуҳӯм атласи сабзи чархӣ бисӯхт. *Хоҷу*

**атласи фирӯза** *киноя аз* осмон.

Завқи мастони сабӯҳизадаи базми ту дид,
Субҳ дар атласи фирӯзаи худ чок андохт. *Ҷомӣ*

**АТЛОЛ** I *а.* اتلال *ҷ.* **тал(л)** I.

Эй рӯз, чӣ рӯзӣ ту бад-ин зинату ин зеб,
Қ-аз зинату зеби ту дигар шуд ҳама атлол? (1)
*Фаррухӣ*

**АТЛОЛ** II *а.* اطلال *ҷ.* **талал.**

Лолаи саҳрои ӯ бар чеҳраи гул доғнеҳ,
Сабзаи атлоли ӯ бар ҷаъди сунбул мушксой. (2)
*Ҷомӣ*

**АТМАҚ** *т.* اتمک *ниг.* **этмак.**

**АТМОЪ** *а.* اطماع *ҷ.* **тамаъ||тамъ.**

Дасти атмои инсонӣ, ки ҷуз ба сарпанҷаи марг бартофта нашавад, домангири хотир шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АТНОБ** *а.* اطناب *ҷ.* **тунуб.**

Атноби хиёми давлаташ ба автоди хулуд масдуд бод! (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**АТО** *а.* عطا бахшиш, инъом; *маҷ.* лутфу эҳсон.

Гарчи ато дар ҳама ҷо дилкаш аст,
Ҳар чӣ ба ҳинҷор бувад, он хуш аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ато ёфтан** бахшиш гирифтан, инъом гирифтан.

[Фирдавсӣ] чун бигуфт ва ранҷи хеш зоеъ кард ва бирафт ҳеҷ ато наёфта, то ба ғурбат фармон ёфт. *«Таърихи Систон»*

**ато кардан** бахшидан, инъом кардан; ◇ **атои кубро** умри табиӣ, ки як саду бист солро мегӯянд; **ато ба лиқо бахшидан** аз атову бахшиши одами туршрӯ худдорӣ кардан.

**АТОБАК** *т.* اتابک **1.** падари бузургвор; мураббӣ, мураббии шоҳзодагон; **2.** подшоҳе аз сулолаи Атобакон, ки дар асрҳои XII—XIII дар Эрон ҳукумат доштанд.

Эй сабо, бар соқии базми Атобак арза дор,
То аз он ҷоми зарафшон ҷуръае бахшад ба ман.
*Ҳофиз*

**АТОБАХШ** عطابخش саховӣ; кушодадаст.

**АТОЁ** *а.* عطايا *ҷ.* **ати(й)я||ати(й)ят.**

**АТОИБ** *а.* اطائب *ҷ.* **атьяб.**

Чун тайибот хондӣ, бар тайибин нишондӣ,
Тайибтар аз ту набвад, эй маъдани атоиб.
*Шамси Табрезӣ*

**АТОЛАТ** *а.* عطالت бекорӣ.

**АТОПОШ** عطاپاش *киноя аз* бисьёр бахшишкунанда, сахӣ, ҷавонмард.

**АТОРЕЗ** عطاريز *ниг.* **атопош.**

**АТОРУД** *а.* عطارد *ниг.* **Уторид.**

**АТОҚ** *а.* عتاق озод кардан (шудан)-и ғулом ва каниз.

Моро ба талоқ ва атоқ савганд дода, ки бе рухсати ӯ қадам аз ҳисор берун наниҳем.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АТР||ИТР** *а.* عطر бӯи хуш, хушбӯй, ки аз чизе мебароянд ё аз гул ва чизҳои дигар ҳосил мекунанд.

Чун бисӯзад ҷигар аз шӯълаи шавқ,
Бӯи он атри димоғи дили мост. *Ҷомӣ*

Чунон гардад зи оташ тар димоғе,
Ки табъи булбуле аз атри боғе. *Ҳозиқ*

**АТРГАРДОН** عطرگردان атрбахш, атровар, оварандаи бӯи хуш.

Шароби арғувониро ғулоб андар қадаҳ резем,
Насими атргардонро шакар дар миҷмар андозем.
*Ҳофиз*

**АТРДОН** عطردان зарфи атр.

**АТРОБ** *а.* اتراب *ҷ.* **тирб.**

[Ғозонхон] дар авоили синни туфулият атфолу атробро ҷамъ гардонидӣ ва эшонро юсуну ёсоқ ва шеваи гирудор омӯхтӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АТРОГИН** عطرآگين пуратр, оғушта ба атр.

Чӣ сон бо ғунчаву сунбул даҳону турраваш монад,
Қи ғунча нест шаккарбору сунбул нест атрогин.
*Шоҳин*

**АТРОҚ** *а.* اتراک *ҷ.* **турк.**

Чӣ аҷз уфтод, ки Зобулистон ба дасти муште атрок раҳо кунем. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хоҷа мехост, ки атрок тасаллути тамом бар даканиён дошта бошанд. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**АТРОМЕЗ** عطرآمیز омехта ба атр; хушбӯй.

Булӯрин ҷомҳо лабрез карда,
Ба моулвард атромез карда. *Шодӣ*

**АТРОФ** *а.* اطراف *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **тараф.**

Ду ҳафта баромад зи Чину Хутан,
Зи атроф туркон шуданд анҷуман. (1) *Фирдавсӣ*

Духтаре дидаид дар ғояти ҷамол, атрофе салим ва андоме наим. (1) *Авфӣ*

**2.** гирду пеш, гӯшаву канор.

Соқиё, атрофи боғ аз сабзаи тар тоза шуд,
Ҷоми май дардеҳ, ки даври ишрат аз сар тоза шуд. *Ҷомӣ*

Ашк мепошид бар атрофи мижгонам намак,
Гоҳ мегуфтам ба чашми худ, ки хобе доштам. *Сайидо*

**атрофу акноф** гӯшаву канорҳо, ҳар тараф.

Дар ин сухан будем, ки аз атрофу акнофи лашкар ғулғула ва фарьёди доругир баромад. *Восифӣ*

◇ **атрофи қалам** ҳудуде, ки зери ҳукмронии як нафар аст.

Он, к-ӯ ба атрофи қалам-андар араб карду аҷам,
Бижан накарду Рустам ҳаргиз дар атрофи рамал. *Ломеӣ*

**АТРСО** عطرسا хушбӯидиҳанда, хушбӯй, атрафшон, муаттар.

Атрсоёни шаб ба кори туанд,
Сабзпӯшон дар интизори туанд. *Низомӣ*

Қай атрсои маҷлиси рӯҳониён шудӣ,
Гулро агар на бӯи ту кардӣ риояте. *Ҳофиз*

**АТРФАЗО** عطرفزا афзояндаи хушбӯй, афзункунандаи атр.

Бод бисӯзу бода кун ровиқи лаълу бодаро,
Чун дами мушкбеди тар атрфазои тоза бин. *Хоқонӣ*

**АТСА** *а.* عطسه бод ё ҳавое, ки бо садо аз биниву даҳон мебарояд.

Ончунин, к-аз атсаву аз хомьёз
Ин даҳон гардад ба нохоҳи ту боз. *Румӣ*

◇ **атсаи теғ** *кинояаз* шиддати ҷанг, кушокуш.

Зи бас атсаи теғ бар хуну хок
Димоғи ҳаво пур шуд аз ҷони пок. *Низомӣ*

**(аз) атсаи** *касе ё чизе* **будан** ба касе ё чизе монандӣ доштан.

Дар маънии солорӣ ... ӯро [Аҳмадро] атсаи амир Маҳмуд гуфтандӣ ва бад-ӯ нек монистӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Зодаи табъи монанд инон, ки хасмони монанд,
Оре, оре, гурба ҳаст аз атсаи шери жиён. *Хоқонӣ*

**АТТОР** *а.* عطار **1.** атрфурӯш; доруфурӯш.

Мушк он аст, ки худ бубӯяд, на он ки аттор бигӯяд. *Саъдӣ*

**2.** тахаллуси шоир Фаридуддин (1151—1221).

Рафъи инкор аз насабҷӯёни маънӣ мушкил аст,
Гӯ, ба қудрат Анварӣ, дар маърифат Аттор бош! *Бедил*

**АТТОРӢ** عطاری касби аттор, атрфурӯшӣ; доруфурӯшӣ.

Номаш мулло Муҳаммад Шариф, касбаш атторӣ ва аз гузари Меҳтари Анбар буд. *Садри Зиё*

**АТУФАТ||УТУФАТ** *а.* عطوفت отифат, меҳрубонӣ, лутфу марҳамат, таваҷҷӯҳ.

Раийят ва лашкарӣ ... ба атуфати ту умедвор мебошанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АТУФАТОҲАНГӢ** عطوفت‌آهنگی тарзу равиши меҳрубонона, муомилаи меҳрубонона.

[Умеди қабули он ҷаноб] ... атуфатоҳангии қонуни карам ба ваҷди таҳсинҳо пардохт ва бенавоии маҳфили ниёзро ба замзамаҳои офарин навохт. *Бедил*

**АТФ** I *а.* عطف бозгашт; **атф кардан** бозгаштан.

Аз роҳи Кӯфа атфе кард ва ба роҳи Мавсил бишуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **атфи инон намудан** сари аспро баргардонидан, ба ҷониби дигар баргаштан, азимат кардан.

Амир шайх Нуриддин аз гузаштани лашкари фирӯзиасар хабардор шуда, ... атфи инон намуда, бар амир Шоҳмалик тохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АТФ** II *а.* عطف ҳамдардӣ, майл, таваҷҷӯҳ, шафқат.

Абӯалии Рӯдборӣ гӯяд, ки ҳеҷ кас дар атфу меҳрубонии ёрон чун Абулҳасани Суютӣ набуд. *Ҷомӣ*

**атфи назар кардан** майли хотир намудан, меҳрубонӣ кардан, диққат кардан, таваҷҷӯҳ намудан.

**АТФ** III *а.* عطف зеҳ, шероза, порчае, ки дар ҳошияи либос дӯхта шудааст; **атфи доман** шероза ва зеҳи ҷома.

Бо ҳама атфи доманат оядам аз сабо аҷаб,
К-аз гузари ту хокро мушки Хутан намекунад. *Ҳофиз*

Бикаш бар ҷаҳон атфи домони ноз,
Ки пеши ту афтад ба хоки ниёз. *Ҷомӣ*

**атфи қабо** бари ҷома, домани ҷома.

Бар камар чуст кард атфи қабо,
Дар дами шер шуд чу боди сабо. *Низомӣ*

◇ **атфи қабо шикастан** камар бастан; *кинояаз* қасди қатъӣ кардан.

Чун ғунча менагунҷад дар пираҳан зи шодӣ,
Он дам ки баҳри қатлам атфи қабо шикаста. *Камоли Хуҷандӣ*

**АТФА** *а.* عطفه бозгашт, баргашт; хамгашти роҳ; **атфа додан** печ додан, чап додан, роҳ каҷ кардан.

Лашкари муғул атфае доданд ва бо Башария омаданд аз ноҳияти Дуҷайл. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АТФАИНОНӢ** عطفه‌عنانی баргардонидан, лаҷом баргардонидан, баргардонидани инон; **атфаинонӣ кардан** сари аспро ба қафо баргардонидан.

Ногоҳ Тоҳир атфаиноні карда, ба Азочиқ расид ва ба як зарбат аз пушти зинаш ба замин андохт. «*Равзат-ус-сафо*»

**АТФГОҲ** عطف‌گاه чои бозгашт.

Сӯи атфгоҳи замин тохтанд,
Дар он соябон роят афрохтанд. *Низомӣ*

**АТФОЛ** *а.* اطفال *ҷ.* **тифл.**

Дурру марвориди тавқаш ашки атфоли ман аст,
Лаълу ёқути ситомаш хуни айтоми шумост. *Анварӣ*

Аёлу атфоли худро бардошта ба Рай равона шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

◇ **атфоли боғ** ниҳолу дарахтҳои наврас; **атфоли шох** ҷавона, шохҳои тозаи нав рӯидаистодаи дарахт, навдаҳо.

Атфоли шохро ба қудуми мавсими рабеъ кулоҳи шукуфа бар сар ниҳода ... *Саъдӣ*

**АТШОН** *а.* عطشان ташна.

Гар шавӣ атшони баҳри маънавӣ,
Фурҷае кун дар ҷазира(и) «Маснавӣ». *Шоҳидӣ*

**АТЪИМА** *а.* اطعمه *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **таом.**

Мардум дар гӯшаҳо атъима ба зар мефурӯхтанд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Он чи аз атъима ошӯби қурон шикам аст,
Оши кочист, ки бешубҳа балои шикам аст. *Савдо*

**2.** тахаллуси шоири маъруф Абӯисҳоқи Шерозӣ (асри XIV).

**АТЬЯБ** *а.* اطيب беҳтар, хуштар, некӯтар.

Соли имсоли ту зи пор аҷвад,
Рӯзи имрӯзи ту зи дӣ атьяб. *Фаррухӣ*

**АТҚ** *а.* عتق озод кардан; **хатти атқ** озодинома, хати озодӣ.

Султон Маҳмуд ... Тоҷуддини Юлдузро хилъат фиристод ва хатти атқ дода, тахти Ғазнин ҳавола намуд. «*Таърихи Фаришта*»

**АТҚИЁ** *а.* اتقيا *ҷ.* **тақӣ.**

Ин ду мартаба ашрафи маротиби асфиёву атқиёст. «*Равзат-ус-сафо*»

**АТҲ** *а.* عته *ниг.* **атаҳ.**

**АТҲАР** *а.* اطهر поктар, покизатар.

**АТҲОР** *а.* اطهار *ҷ.* **тоҳир.**

**АУЗУБИЛЛОҲ** *а.* اعوذبالله *д.* иборaест, ки маънии он «паноҳ бар Худо!» буда, дар мавриди инкор, мас. инкори тӯҳмате, гуфта мешавад.

Бигристу кард қисса кӯтоҳ,
Бархонд бар ӯ аузубиллоҳ. *Шоҳин*

**АФ(Ф)** *а.* عف покдоман, боисмат, боиффат.

**АФВ** *а.* عفو бахшидан, аз гуноҳи касе гузаштан.

Дорам умеди отифате аз ҷаноби дӯст,
Кардам ҷинояте умедам ба афви ӯст. *Ҳофиз*

афву сафҳ афву бахшиш.

**АФВОТ** *а.* افوات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **фавт**; **2.** мурдагон.

Густариши насими баҳор бар афвоти табиӣ ҳаёт бахшад. «*Равзат-ус-сафо*»

**АФВОҲ** *а.* افواه *ҷ.* **фӯҳ.**

Булбули бӯстони ҳусни туам,
Чун наафтад сухан дар афвоҳам?! *Саъдӣ*

◇ **дар афвоҳ(-у алсина) афтодан** паҳн шудан, вирди забон гардидан, забонзада шудан.

Он байт дар афвоҳ афтода ба самъи шарифаш расид. «*Равзат-ус-сафо*»

Ва сити ҷавонмардии ӯ дар афвоҳу алсина афтод. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**дар афвоҳи дунъё афтодан** шӯҳрати ҷаҳонӣ ёфтан, шӯҳрати баланд пайдо кардан.

Чу ситаш дар афвоҳи дунъё фитод,
Тазалзул дар айвони Қисро фитод. *Саъдӣ*

**дар афвоҳ шудан** шӯҳрат ёфтан, машҳур шудан.

Боҷи хубиро зи хубони ҷаҳон гирад, равост,
Баски номи ӯ ба хубӣ дар ҳама афвоҳ шуд. *Туғрал*

**АФВОҲӢ** افواهی мансуб ба афвоҳ; **хабари афвоҳӣ** хабари даҳонӣ ва овозашудае, ки ростию дурӯғиаш маълум нест.

**АФВОҶ** *а.* افواج *ҷ.* **фавҷ.**

Ҳоҷихон муқовамат натавонист намуд ва афвоҷаш мағлуб гашт. (1) «*Таърихи Фаришта*»

Ҳар куҷо мазрае сиёҳӣ кард,
Ҳирс афвоҷи барқ роҳӣ кард. (1) *Бедил*

**АФВҶӮЙ** عفوجوی бахшишталаб, бахшишхоҳ, узрхоҳ.

Тарс-тарсон дар падар овард рӯй,
Тавбакору узрхоҳу афвҷӯй. *Ҷомӣ*

**АФГАНДАН**||**АФКАНДАН** افگندن||افکندن **1.** андохтан, партофтан.

Шер ... каллаи гург барканд ва ба дур афканд. «*Калила ва Димна*»

Зиҳӣ бар офтоб афганда зулфат соя аз шабҳо,
Маҳи рӯи туро дар ҳалқаҳои зулф кавкабҳо. *Осафӣ*

**2.** ғалтондан, вайрон кардан.

Он девори кӯҳна бияфганд ва аз нав дуруст боз кард. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**3.** *маҷ.* мағлуб кардан.

Агар шер гӯр афканад вақти зӯр,
Ту шерафканӣ, балки Баҳроми Гӯр. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* пароканда кардан.

Зулфи ту бар хад парешон карда мушки нобро,
Шох-шох афканд бар гул сунбули серобро. *Ҷомӣ*

**5.** *маҷ.* соқит кардан, бардоштан, бекор кардан.

Ҳафт сол хироҷ аз ҷаҳон бияфганд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**6.** густурдан, паҳн кардан.

Афганда ҳамчу суфра мабош аз барои нон,
Ҳамчун танӯри гарм машав аз паи шикам. *Саноӣ*

Бисоте абрешимӣ афганда ва бар рӯи бисот маснаде ҳам абрешимӣ ниҳода. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**АФГОНА** افگانه бачаи бемаҳал таваллудшуда, бачаи аз шикам соқитшуда.

Фалакро сахмаш ар дар хона афтад,
Ҳаводис з-ишкамаш афгона афтад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АФГОР** افگار **1.** фигор, маҷрӯҳ, захмӣ; озурда, хаста.

Ман аз афкори ӯ пайваста афгор,
Ман аз темори ӯ пайваста бемор. *Убайди Зоконӣ*

**2.** ғамнок, андӯҳгин; **дили афгор** дили пурғаму алам.

Баҳри таскини дили афгори ман мискин табиб.
Сохт сад марҳам, вале марҳам намесозад маро. *Ҷомӣ*

**синаи афгор** дили ғамнок, дили андӯҳгин.

Кӯҳкан аз бедилӣ теша ба хоро занад,
Нола бувад марҳаме синаи афгорро. *Махфӣ*

**3.** реш, захм, ҷароҳат; **афгор гаштан** (ё **гардидан, шудан**) захмнок шудан, маҷрӯҳ гардидан; пора-пора шудан, реш-реш гардидан.

Бу-Райҳон бар он дом омад ва дом бидарид ва оҳиста бар замин фуруд омад, чунончи ба вай афгор нашуд. *Низомии Арӯзӣ*

Қасе, к-ӯ шаб ба болини мани афгор мегардад,
Дилаш аз нолаҳои зори ман афгор мегардад. *Ҷомӣ*

**афгор сохтан** (ё **кардан, намудан**) а) маҷрӯҳ кардан; б) *маҷ.* дарднок ва аламнок намудан.

Пои бодияпаймои мурод ин дили хастаро ба шишарезаҳои балову меҳнат афгор месозад. *Восифӣ*

**АФДАР** افدر амак, бародари падар.

Силсилаҷаъде бунафшаоразе,
К-аш Фаридун афдару Парвез ҷад. *Абӯшуайб*

**АФДСИТО||АФДАСТО** افدستا ситоиши аҷиб ва некӯ.

Ҷуз аз эзад туам худовандӣ,
Кунам аз дил ба ту-бар афдасто. *Дақиқӣ*

Накардам шайхро он ҷо саломе, чун дучорам шуд,
Ки афдастои пири дайри худ вирди забонам буд. *Сироҷиддини Орзу*

**АФЗАЛ** *а.* افضل бартар, фозилтар; беҳтар.

Дар умуре, ки байни ӯ ва маъбуди ӯ бошад, тариқи афзал маслук дорад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Гузордани ҳоҷат аз ҳама навофил афзал бошад. *Аҳмади Дониш*

**АФЗОИШ** افزایش зиёд шудан, фаровон шудан; авҷу барор гирифтан.

**АФЗОЛ** *а.* افضال *ҷ.* **фазл;** ◊ **сояи афзол** паноҳи некӯӣ ва бахшишҳо.

Хоҷа дар сояи афзол ва эҳсони хеш мураффаҳ ва осудахотир бинистад ва адлу фазл дастгирӣ кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АФЗОР** افزار **1.** асбоб, олат; **афзори по** пойафзор; кафш, масҳӣ, мӯза ва ғ.; **2.** доруворӣ ҳамчун мурч, дорчин ва ғ.

Қабоби тару бӯи афзори хушк,
Абоҳо бипарварда бо бӯи мушк. *Низомӣ*

**АФЗУДАН** افزودن зиёд кардан, илова намудан, изофа кардан, афзун кардан.

Дидори рақиб аз дур афзуд маро гиръя,
Аз абри сияҳ бошад афзунии боронҳо. *Камоли Хуҷандӣ*

**АФЗУН** افزون изофа, зиёдтар, бештар.

Савоби адл аз ҳадди ҳисоб афзун аст ва аз ҳайизи қиёс берун. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АФЗУНФУРӮШ** افزونفروش гаронфурӯш, қиматфурӯш.

Ба бозоргон гуфт: Чандин макӯш
Ба афзунӣ, эй марди афзунфурӯш. *Фирдавсӣ*

**АФЗУНЪИЁР** افزون‌عیار он чи ки иёраш баланд аст, баландмаҳак (дар бораи тилло).

Агарчи зар ба вазн афзунъиёр аст,
Қурозарезаҳо ҳам дар шумор аст. *Низомӣ*

**АФЗУНӢ** افزونی фаровонӣ, зиёдатӣ; *маҷ.* бартарӣ.

Эмин натавон буд зи ҳамвории золим,
Дар ростӣ афзунии теғ аст забонро. *Бедил*

**АФИН** *а.* عفن гандида, бадбӯйшуда, вайроншуда, бадбӯй.

Султонро бемории саъб рӯй намуд ва аз ҳавои афини Мозандарон ва андӯҳи номуродӣ дар ҷазираи Абисгун рахти бақо аз дарвозаи фано берун бурд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Аз ин диёр берун бояд рафт, ки ҳавои Ҷурҷон афин аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**АФИФ** *а.* عفیف покдоман, боҳаё, бошарм.

В-агар хандарӯй асту омезгор,
Афифаш надонанду парҳезгор. *Саъдӣ*

**АФИФА** *а.* عفیفه **1.** *муаннаси* **афиф;** **2.** зани пок, боҳаё, бошарм, покдоман.

Ногоҳ чашмаш ба афифа афтод, ошиқи ӯ шуд ва дилро бохт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**АФКАНДАН** افکندن *ниг.* **афгандан.**

**АФКОР** *а.* افکار *ҷ.* **фикр** 1, 2.

Аз он ҳангом саъи табиат ба ошьёнпардозии тоирони афкор маъмур аст. (1) *Бедил*

◊ **афкори рангин** фикрҳои гуногун, фикрҳои нав ба нав.

Дафтари айём аз афкори рангин сода буд,
Шуд зи нури нои Соиб рӯи ин дафтар сафед. *Соиб*

**АФЛОК** *а.* افلاک *ҷ.* **фалак** 1.

Он чӣ аз оташи ғам бо дили ғамнок равад,
Гар барорам дам, аз он дуд бар афлок равад. *Ҷомӣ*

**бар сари афлок шудан** овоза шудан, машҳур гаштан, шӯҳрати ҷаҳонӣ пайдо кардан.

Рухсати ин ҳол зи Хоқонӣ аст,
К-ӯ ба сухан бар сари афлок шуд. *Хоқонӣ*

**АФЛОКШАЪН** افلاک‌شأن *киноя аз* баландмартаба, олимақом, шӯҳратбаланд.

На уммед аз олами хокшаън,
На биме зи даврони афлокшаън. *«Таърихи Фаришта»*

**АФЛОКШИНОС** افلاک‌شناس мунаҷҷим, ситорашинос.

**АФНОН** *а.* افنان *ҷ.* **фанан.**

Дар миёни ин ғадирест, ки дар он дарахте азим бар ағсон ва афнони бешумор муштамил. *«Равзат-ус-сафо»*

**АФОЗИЛ** *а.* افاضل *ҷ.* **афзал.**

Мавлоно Хондамир яке аз афозили номии кироми Хуросон буд. *Восифӣ*

Ба меъёри қадраш чунон месазид,
Зи байни афозил варо баргузид. *Шоҳин*

**АФОКАЛЛОҲ||АФОКАЛЛАҲ** *а.* عفاک الله *д.* «худо туро афв кунад!» — дар мавриди таҳсину офарин гуфта мешавад.

Бар дили мо бин, ки пайконат чӣ сон паррон гузашт,
Ғамзаи мастат, афокаллаҳ, камонкаш будааст.
*Ҳайрат*

**АФОНИН** *а.* افانین *ҷ.* **афнон,** *яъне ҷамъулҷамъи* **фанан.**

**АФОРИТ** *а.* عفاریت *ҷ.* **ифрит.**

Хобе муҳиб дид, ки дар боғ ҷамоате ба сурати афорит ... манқалҳои оташ дар даст ...
*«Таърихи Фаришта»*

**АФОҒИНА** *а.* افاغنه *ҷ.* **афғон** II.

**АФОЙ** *а.* افاعی *ҷ.* **афъӣ||афъо.**

Кӯҳест ба ҳудуди Исфаҳон, ки дар он ҷо афой ва ҳайёт фаровон бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АФРАНГ** I افرنگ фарр, шукӯҳ; зебоӣ.

**АФРАНГ** II افرنگ *ниг.* **фаранг.**

**АФРОД** *а.* افراد *ҷ.* **фард.**

Аз афроди лашкари Ҷалолиддин қариб ҳафтод мард, ба ҳар навъ ки буд, худро ба султон расониданд. (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ахлоқи ситуда ва авсофи писандида аз ҳама афроди одамиён зебо ва мустаҳсан менамояд. (1)
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АФРОЗ** افراز баландӣ, ҷои баланд, қулла.

Ҳар куҷо чизи дигар замин шавад, афроз шавад.
*Ибни Сино*

**АФРОЗИДАН** افرازیدن *ниг.* **афрохтан.**

**АФРОС** *а.* افراس *ҷ.* **фарас.**

Афрос аз овози пару боли ҷонварон рамидан гирифта, дар мазиқе азим афтоданд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**АФРОХТАН||АФРОШТАН** افراختن||افراشتن бардоштан, баланд кардан, боло кардан.

Дар он ҳангом паймонаи вуруди ин қитъа аз ҷаманистони олами маонӣ алами гардиш афрошт.
*Бедил*

Чун бод ниқоби Лайлӣ афрошт,
Он мард бидиду дил бад-ӯ дошт. *Шоҳин*

**АФРӮХТА** افروخته *сифати феълии замони гузаштаи* **афрӯхтан; афрӯхта шудан** *аз касе* бахравар шудан аз касе.

Чун нашавам ман зи вай афрӯхта,
Ӯ шавад аз ман адабомӯхта? *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АФРӮХТАН** افروختن **1.** даргирондан.

Ба хурда тавон оташ афрӯхтан,
Бас он гаҳ дарахти куҳан сӯхтан. *Саъдӣ*

**2.** равшан кардан (чароғро).

... Ки созад синаро равшан ба доғе,
Ба базми ишқ афрӯзад чароғе. *Фитрати Зардӯз*

**АФРӮША** افروشه *ниг.* **офрӯша.**

**АФС** *а.* عفص *ниг.* мозу.

Чун дар обе афканад, ки афс дар ӯ ҷӯшонида бошанд, китобате сиёҳ ҳувайдо гардад.
*«Илми симиё»*

**АФСАД** *а.* افسد ниҳоят фосид, гандида; **афсади мафосид** фосидтарини фосидҳо, бадтарини фосидҳо.

**АФСАР** افسر **1.** тоҷ, кулоҳи подшоҳон.

Ба ҷои афсари шоҳист бар фарқ он ғубори дар,
Қасеро зебад ин афсар, ки хоки остон бошад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* сардор, роҳбар.

Бидон, ки падари ту афсари қавм буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

Чу ман бар сари хисравон афсарам,
Чӣ андеша бошад зи Искандарам? *Низомӣ*

◇ **афсар ситондан** аз подшоҳӣ фаровардан, аз ҳокимият маҳрум кардан.

Чу ман з-ин вилоят кушодам камар,
Ту хоҳ афсар аз ман ситон, хоҳ сар. *Низомӣ*

**афсари давлат аз фарқ додан** *киноя аз* ҳурмат ва обрӯю эътибори худро аз даст додан.

Рӯ ба маъшуқони нобихрад манеҳ,
Афсари давлат зи фарқи худ мадеҳ. *Ҷомӣ*

**афсар бар чарх кашидан** шоҳи боиқтидор шудан.

Сикандар, ки бар чарх афсар кашид,
Наёраст аз ҳукми ӯ сар кашид. *Ҷомӣ*

**АФСАРСАГЗӢ** افسرسگزی номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

**АФСАРТИРОЗ** افسرطراز тоҷдор, подшоҳ.

Дар хами он зулфи чун чавгон дили моро чӣ кард?
Эй сари афсартирозон гӯи майдони шумо! *Шоҳин*

**АФСАРХУДО(Й)** افسرخدا(ی) тоҷдор, соҳиби тоҷ, подшоҳ.

**АФСАҲ** *а.* افصح фасеҳтар.

Мулло Абдуллоҳи Авзаҳ яке аз ... афсаҳони адвор буд. *Возеҳ*

**АФСОНА** افسانه **1.** қисса, достон; ҳикоят, нақл, саргузашт.

Як лаҳза ба афсонаи ман гӯши хирад неҳ,
То шарҳ диҳам қиссаи доғи дили хунам. *Асирӣ*

**2.** сафсатта, дурӯғ, суханҳои бофтаву сохта.

Шунидам, ки мегуфт гӯяндае,
Мазеҳе ба афсона огандае. *Савдо*

◇ **афсона шудан** достон шудан; овоза шудан.

Қиссаи ҳиҷрони ман афсона шуд, ин ҳам хуш аст,
Пеши ӯ шояд рафиқе гӯяд ин афсонаро. *Ҳилолӣ*

Бим аст, ки дар бехудӣ афсона шавам,
В-ангуштнамои хешу бегона шавам. *Убайди Зоконӣ*

**АФСОНАГӢ** افسانگی мансуб ба афсона; хаёлӣ, бофта, беасос, бардурӯғ.

Ин ҳикоят агарчи сурати афсонагӣ дорад, боре аз асле холӣ набувад. *Аҳмади Дониш*

**АФСОНАТИРОЗ** افسانه‌طراز афсонагӯй, достоноро, қиссанигор.

Чун лаби тӯтии мо мешавад афсонатироз,
Чашми оина шавад масти шакархоб аз ӯ.
*Шавкат*

**АФСОР** افسار асбобест аз ғайри лаҷом, ки аз чарм ва каноб дуруст мекунанд ва ба сару гардани асп мебанданд.

Ҳар кӣ на дар ҳукми ту бошад сараш,
Бар сараш афсор шавад афсараш. *Низомӣ*

**АФСУН** *а.* افسون **1.** сеҳр, ҷоду.

Даҳрӯза меҳри гардун афсона асту афсун,
Некӣ ба ҷои ёрон фурсат шумор, ёро! *Ҳофиз*

Намедонам чӣ сеҳр асту чӣ афсун,
Ки ҳам теғ асту ҳам захмест пурхун. *Бедил*

**афсун додан** сеҳр кардан; дуо хондан, куфу суф кардан.

Медиҳад ҳар касаш афсунею маълум нашуд,
Ки дили нозуки ӯ моили афсонаи кист. *Ҳофиз*

**афсун кардан** сеҳр кардан, ҷоду кардан; дуо хондан.

Дӯстон, имшаб давои ҷони маҳзунам кунед,
Бар сарам афсонае хонеду афсунам кунед. *Ҳилолӣ*

**афсун хондан** дуо хондан, куфу суф кардан; **2.** ҳила, тазвир, макр, фиреб.

Гург ба афсуни вай фирефта шуда, роҳи хонаи рӯбоҳ пеш гирифт. *«Нигори дониш»*

◇ **афсуни амал** сеҳру ҷоду;кори ҳилагарӣ, фиребу найранг.

Мекашанд охир зи ҷонам нолаи во ҳасрато,
Гарчи дар аввал ба афсуни амал шодам кунанд. *Шоҳин*

**афсуни чашм** дилрабоии чашм, фаттонии чашм.

Ману боди сабо мискин — ду саргардони беҳосил,
Ман аз афсуни чашмат масту ӯ аз бӯи гесӯят. *Ҳофиз*

**ба афсуну афсона дижам сохтан** ба сеҳру ҷоду мафтун кардан.

Бар он аст гирад дили ман ба дам,
Ба афсуну афсона созад дижам. *Савдо*

**АФСУНГАР** افسونگر сеҳркунанда, ҷодугар.

Ҳама наррадевону афсунгарон
Бирафтанд ҷодусипоҳе гарон. *Фирдавсӣ*

Дар ин ҷаҳони кудуратнишони афсунгар,
Дар ин замони нуҳусатаёни дунпарвар ... *Садри Зиё*

**АФСУНСУХАН** افسون‌سخن касе, ки гапаш таъсирнок бошад.

Овард ба даст кордоне,
Афсунсухане, фасонахоне. *Ҷомӣ*

**АФСУРДА** افسرده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **афсурдан**; **2.** *маҷ.* андӯҳгин, ғамнок.

Нест вақти тавба, Ҷомӣ, хез, то бар ёди дӯст
Ҷоми май гирем рағми зоҳиди афсурдаро. *Ҷомӣ*

◇ **афсурдагони хом** касони ноозмуда, касони камтаҷриба ва бетаҷриба, одамони санҷиданашуда.

Дуди оҳи синаи сӯзони ман
Сӯхт ин афсурдагони хомро. *Ҳофиз*

**АФСУРДАГӢ** افسردگی пажмурдагӣ; сардӣ; парешонӣ.

Шер сари пушаймонӣ дар пеш андохта буд, ҳар соат афсурдагии хотир зиёд мешуд. *«Нигори дониш»*

Бедил, афсурдагиам шӯхии оҳе дорад,
То шарар **нест**, зи худ рафтани ранг аст ин ҷо. *Бедил*

**АФСУРДАДИЛ** افسرده‌دل касе, ки завқу ҳавас надошта бошад, пажмурдадил; андӯҳгин.

Эй зоҳиди афсурдадил, ағёр кадом аст?
Олам агар ағёр бувад, ёр кадом аст? *Ибни Ямин*

Дар маҷлиси афсурдадилон то нафаси субҳ
Шамъ аст саросема, ки парвона кадом аст? *Фонӣ*

**АФСУРДАН** افسردن **1.** ях бастан, ях кардан.

Аз паси гирья сар фурӯ бурданд,
Гӯй обе буданд, к-афсурданд. *Низомӣ*

**2.** хунук шудан; *маҷ.* хомӯш шудан.

... То ки афсурд оташи ҳавасам,
Доғи дил шуд зи сӯхтан нафасам. *Бедил*

**3.** пажмурда шудан.

З-афсурдани он баҳори хандон
Ангушт газида гул ба дандон. *Файзӣ*

**4.** *маҷ.* дилсард шудан, дилмурда шудан.

Чандин чӣ суд гармии воиз, чу мустамеъ
Афсурд аз шунидани ин нуктаҳои сард. *Ҷомӣ*

**АФСУРДАРӮ(Й)** افسرده‌رو(ی) пажмурда; ғамгин; ◇ **оташи афсурдарӯй** оташи хомӯш шудаистода.

Оташам афсурдарӯю дар чароғам нам набуд,
Бе ҷамолат хонаи беобу тобе доштам. *Сайидо*

**АФСУРДАҶОН** افسرده‌جان пажмурда, мурдадил.

Биё, соқӣ, ки дай афсурдаҷон шуд,
Ҷаҳони пир боз аз нав ҷавон шуд. *Мулҳам*

**АФСӮС** افسوس дареғ, надомат, пушаймонӣ; ҳайфо!, дареғо!

Он сарв, ки пок аст чу гул домани ҳуснаш,
Афсӯс, ки қадри назари пок надонист. *Ҷомӣ*

**афсӯс кардан (ё хӯрдан)** ҳасрату надомат кардан, пушаймон шудан.

Наргисаш арбадаҷӯю лабаш афсӯскунон,
Ними шаб дӯш ба болини ман омад, биншаст. *Ҳофиз*

**АФТАСӢ** افطسی паҳнии бинӣ, пучуқӣ, пачақии бинӣ.

Бинӣ андар ҳадди афтасӣ ояд ва хат андар ҳадди ростӣ ояд. *Ибни Сино*

**АФТИДАН** افتیدن *ниг.* **афтодан.**

**АФТИМУН** *ю.* افتیمون гиёҳи сурхрангу талхмазаест, ки барои муолиҷаи баъзе касалиҳои асабию рӯҳӣ ба кор мерафт.

Он рӯз равғани бодом ва афтимун овард. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Зи афтимун илоҷи он нашояд,
Шамими сунбули гесӯш бояд. *Ҳозиқ*

**АФТОДА** افتاده **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **афтодан**; **2.** *маҷ.* оҷиз, мискин, бечора, нотавон.

Мурувват набошад бар афтода зӯр.
Барад мурғи дун дона аз пеши мӯр. *Саъдӣ*

Бар сари афтодагон афтода савдои либос,
Сарв меҷӯяд дар ин мавсим қабои тозае. *Сайидо*

3. *маҷ.* кушташуда.
Дар он маслахи одамизодагон
Замин гашта кӯҳ аз бас афтодагон. *Низомӣ*

**АФТОДАН||АФТИДАН** افتادن||افتیدن **1.** аз боло ба поён фурӯ омадани ҳар чиз, ғалтидан.

Аз мо карда канора, чунӣ?!
Афтода ба хору хора, чунӣ?! *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* ба ҳоли бад дучор шудан; нотавон шудан, оҷиз шудан.

Рақиб гуфт, ки: Афтодаам, маро бардор!
Дуош кардаму гуфтам: Худот бардорад! *Возеҳ*

3. рехтан.
Чашм бар роҳи ту бас гирьякунон биншастам,
Лахт-лахти ҷигарам аз сари мижгон афтод. *Махфӣ*

4. воқеъ шудан, рӯй додан.
Дар миёни эшон афтодам ва равон шудам. *Авфӣ*
Маяндоз дар пой кори касе,
Ки а ф т а д, ки дар пояш афтӣ басе. *Саъдӣ*

5. даромадан, дохил шудан.
Он киштӣ сӯрох кард, то об ба киштӣ афтод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

6. ҳамла овардан, хуҷум кардан.
Он мардони мард дар он набард чун гургони гурусна, ки дар рама меафтанд, мезаданду мекуштанд. *«Фатҳнома»*

◇ **аз по афтодан** оҷиз шудан, нотавон гаштан.

Ҷомӣ афтода зи по зери лагадкӯби ҷафо,
То ба фитроки буте дасти таманно задааст. *Ҷомӣ*

**афтодани наафтода сахт аст** *зарб.* шахсе, ки дар зиндагии худ сахтӣ надидааст, ба мушкилиҳои ҳаёт тоб оварданаш душвор аст.

**АФТОДАОВОЗ** افتاده‌آواز одами овозаш гирифта, хиррӣ.

Муаззин курси сӯфиро зада гоз,
Зи ҳалво хӯрданаш афтодаовоз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АФТОН** افتان ғалтон, афтида-афтида; **афтону хезон** а) афтидаву хеста, лангон-лангон.

В-аз ин ҷониб афтону хезон ҷавон,
Ҳамерафт бечора ҳар сӯ давон. *Саъдӣ*

б) пасту баландшавӣ.
Барандеш аз афтону хезони таб,
Ки ранҷур донад дарозии шаб. *Саъдӣ*

**АФТУХЕЗ** افتوخیز *ниг.* **уфтухез.**

**АФФ** *а.* عف *ниг.* **аф(ф).**

**АФЧА** افچه чизе, ки барои тарсондани паррандагон дар киштзорҳо мегузоранд, хӯса.

**АФШАК||АФШАНГ** افشک||افشنگ шабнам.

**афшон** افشان *асоси замони ҳозираи* **афшон(и)дан.**

**АФШОН** افشان **1.** пароканда, парешон; **2.** нақшу нигор, нақшин.

Афшони доғ чун думи товус гаштаам,
Доғам аз ин, ки ғайри мукаррар намешавад. *Туғро*

◇ **афшони чашми мӯр** нақшу нигоре, ки ба воситаи афшондани рангҳо ба рӯи коғаз пайдо мешавад.

Сафҳаи рангини хони худ Сулаймон ҷилва дод,
Аз сиришки оҷизон афшони чашми мӯр дошт. *Салим*

**АФШОН(И)ДАН** افشاندن||افشانیدن **1.** пошидан.

Ногоҳ ба мазраае расид, дид, ки марди деҳқон тухм бар замин меафшонад. *Аҳмади Дониш*

2. нисор кардан.
Ғазал гуфтию дур суфтӣ, биёву хуш бихон, Ҳофиз,
Ки бар назми ту афшонад фалак иқди Сурайёро. *Ҳофиз*

3. рехтан.
Бад-он сон кард меҳр аз хуни мо пок,
Ки хуни холат афшондем дар хок. *Хисрави Деҳлавӣ*

**АФШУРА** افشره оби мева ва наботот, ки онро бо фишурдан ҳосил мекунанд, монанди оби ғӯра, оби лимӯ ва ғ.

**АФШУРДА** افشرده *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **афшурдан;** ◇ **афшурдаи идрок** натиҷа ва маҳсули идрок; ҳақиқати аслӣ.

Нури маънӣ дар ҷабини ток мебинем мо,
Дар қадаҳ афшурдаи идрок мебинем мо. *Соиб*

**АФШУРДАГОМ** افشرده گام собитқадам, устувор.

Чунон зӯрманданду афшурдагом,
Ки як тан бувад лашкареро тамом. *Низомӣ*

**АФШУРДАН** افشردن фушурдан, фишор додан, ғиҷим кардан.

Шавад гарм зи афшурдан анҷири хом,
Вале чун хӯрӣ, хун барояд зи ком. *Низомӣ*

**АФЪО** *а.* افعی *ниг.* **афъӣ.**

**АФЪОЛ** *а.* افعال *ҷ.* **феъл.**

Душманат аз ғояти сардӣ, ки дар афъоли ӯст,
Пӯстинҳоро фарохур чун зимистон омадаст. (2) *Анварӣ*

Ҷумла хубонро ба талхиҳои гуфторат сухан,
Ҷумла шӯхонро ба сахтиҳои афъолат амал. (2) *Савдо*

**афъоли писандида** рафтору кирдори хуб ва муносиб, хӯи хуш.

Дилпазири донишварон аҳволи санҷида аст ва афъоли писандида. *«Нигори дониш»*

**АФЪӢ||АФЪО** *а.* افعی як навъ мори калони заҳрнок.

Кушӣ афъию баччааш парварӣ,
Ба девонагӣ монад ин доварӣ. *Фирдавсӣ*

◇ **афъии вақт** душмани замон, душмани асосӣ.

Шароби лаъл менӯшам, маи ҷоми зумуррадгун,
Ки зоҳид афъии вақт аст, месозам бад-ин гӯраш. *Камоли Хуҷандӣ*

**афъии каҳрабопайкар** шӯълаи оташ; **афъии марҷонасаб** шӯълаи оташ.

**АФЬЁЛ** *а.* افیال *ҷ.* **фил.**

Исмоил филе ёфт, ки муаззами афьёл буд ва ба қуввати ноб дари қалъа аз ҷой барканда дар ҳаво андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АФЬЮН** *ю.* افیون моддаи заҳрдоре, ки аз ширай ғӯзаи кӯкнор ҳосил мешавад ва мастию беҳушӣ меоварад.

Бо вуҷуди чандин фазоил марди қаттол ва ноэътимод буда, афьюн хӯрдӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Медиҳанд афьюн ба марди захмманд,
То ки пайкон аз танаш бармекананд. *Румӣ*

◇ **афьюн бар ҷом задан** *май ба* ҷом рехтан.

Биё, соқӣ, бизан бар ҷомам афьюн,
Чӣ афьюн? Акси холи лаъли майгун. *Ҳозиқ*

**АФЬЮНХӮР** افيونخور **1.** тарьёкхӯр, тарьёкӣ, тарьёккаш; **2.** *маҷ.* беҳуш, маст.

Ҳама афьюнхӯри маҳтоб гашта,
Зи по афтода, масти хоб гашта. *Низомӣ*

**АФЬЮНӢ** افيوني **1.** мансуб *ба* афьюн; **2.** касе, ки афьюн мехӯрад ё мекашад, афьюнкаш, кӯкнорӣ; ◇ **афьюнии чизе шудан** одат кардан, *мубтало* шудан ба чизе.

**АФҒОН** I افغان нола, зорӣ, фарьёд.

Аз нӯҳ фалак гузашт, Ҳилолӣ, фиғони ман,
Бингар, ки ман куҷояму афғони ман куҷост. *Ҳилолӣ*

Шаб ба хаёли рухи ҷонон гузашт,
*Умри мани зор ба афғон гузашт. Васлӣ*

**афғон баровардан** фарьёд кардан, садо баровардан, нола кардан.

Харобӣ даровард зангӣ ба Рум,
Зи ҳар бум афғон баровард бум. *Низомӣ*

**афғон кардан** фарьёду фиғон кардан, нолаву зорӣ кардан.

Ба ёди сарвқадони гузашта афғон кун,
Ба доғи лоларухон боғи шавқзо ин ҷост. *Асирӣ*

**АФҒОН** II افغان номи халқе, ки асосан дар Афғонистон зиндагӣ мекунад.

**АФҚАҲ** *а.* افقه фақеҳтар; донотарини фақеҳон.

Дар ҳисобу қироат беадил, дар шеъру хат беназир, дар фиқҳ афқаҳ буд. *Садри Зиё*

**АФҲОМ** *а.* افهام *ҷ.* **фаҳм** I.

В-ар шавад мумкин, ки афзоли туро орад адад,
Он адад беш аз замири нутқ афҳом оварад. *Муиззӣ*

**АХ** I اخ *калимаи нидо* офарин!, таҳсин!

Қашад зи чайби фалак дирҳаме, ки дар раҳи ӯ
Саодаташ ба ҳавои нисор гӯяд: Ах! *Бедил*

**АХ** II *а.* اخ бародар.

Ба сӯи туст ҳама майли давлату иқбол,
Чу майли ёр сӯи ёру майли ах сӯи ах. *Сӯзанӣ*

Басо ах, к-аз ухуввaт чун занад дам,
Дамаш бошад чароғи айшро пуф. *Ҷомӣ*

**АХАВАЙН** *а.* اخوين *шакли дугонаи* **ах.**

Ахавайн бисоти муҳоработ дарнавардида ба фармони султон амал намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АХАВОТ** *а.* اخوات *ҷ.* **ухт.**

Банину банот, ихвону ахавот ва соири хешу табор ва қавму аширати Рукниддинро ... бар оташи фано ниҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АХАС(С)** I *а.* اخس забунтар, хортар, пасттар, фурӯмоятар.

Баъд аз инсон ашрафи ҳайвонот асп аст ва ахасси ҷонварон саг. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**рутбати ахас** поинтарин дараҷа, мартабаи паст, поин.

... Монанди санге, ки аз боло ба нишеб гардонанд, ба камтар муддат ба дараҷаи адно ва рутбати ахас расад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**АХАС(С)** II *а.* اخص махсустар, хостар; сазовортар.

Ин иборат тангу қосиррутба аст,
В-арна хасро бо ахас чӣ нисбат аст? *Румӣ*

**АХАССУЛХАВОС** *а.* اخص‌الخواص хосатарини хосаҳо; одами бисьёр наздик, муқарраб(-и подшоҳ).

Қаробеги турк... ахассулхавоси подшоҳ Алоуддини Хилҷӣ буд. *«Таърихи Фаришта»*

**АХАФ(Ф)** *а.* اخف сабук, камвазн.

Чун оташ ахаф ва асфост, пеш аз ҳама ба марказ бирасад. *Аҳмади Дониш*

**АХБИЯ** *а.* اخبيه *ҷ.* **хибо(ъ);** ◇ **саъди ахбия** *нуҷ.* манзили бисту панҷум аз манзилҳои Моҳ.

Гарде бар обе бехта, зар аз туrunҷ ангехта,
Хӯша зи ток овехта монанди саъди ахбия. *Манучеҳрӣ*

**АХБОР** *а.* اخبار *ҷ.* **хабар.**

Ахбор ва асмори бисьёр ёд дорад. *Авфӣ*

Ин ҷумла ахбор ва ҳикоёт басанда бувад касеро, ки маслаки адл ихтиёр дорад. *Аҳмади Дониш*

**ахбор кардан** хабар кардан, хабар додан, баён намудан.

Чанд нафар аҳли бозор ҷамъ омада, ҳар қадар ахбор мекарданд, ҳазрати охунд исрор мекард. *Садри Зиё*

**АХБОРНАВИС** اخبارنويس хабардиҳандаи воқеаҳо, мухбир; таърихнавис.

Ахборнавис бигуморад, то аз сароири замоири халқ аз тифоқ ва нифоқ ба султон изҳор мекунад. *Аҳмади Дониш*

**АХБОРОТ** اخبارات *ҷ.* **ахбор.**

**АХБОС** *а.* اخباث *ҷ.* **хубс.**

Оби равонро ба истеъмоли ахбос ва аврос мулаввас нагардонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АХВОЛ** *а.* اخوال *ҷ.* **хол** II.

Қасоне, ки ба манзилаи волидайн бошанд, чун аҷдоду аъмом ва ахволу бародарони бузург ва дӯстони ҳақиқӣ ҳам ба масобаи эшон бояд дошт. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АХГАР** اخگر оташпора, лахча, ангишти афрӯхта, пораи оташи афрӯхта.

Ахгар ҳам оташ аст, валекин на чун чароғ,
Сӯзан ҳам оҳан аст, валекин на ҳамчу тир. *Асҷадӣ*

Оташ куштану ахгар гузоштан ва афъӣ куштану бача нигоҳ доштан—кори хирадмандон нест. *Саъдӣ*

**ахгари афсурда** оташи хомӯшшуда, ангишт.

Гармъинонони шавқ зери фалак нестанд,
Ахгари афсурдаро хоки сияҳ бар сар аст. *Соиб*

◇ **ахгари нуҷум** ситораҳои фурӯзон.

Шоҳи мамолики Шом, ки моҳи анвар аст, дар хокистари сипеҳр ва ахгари нуҷум маскан месозад. *Восифӣ*

**ахгар дар пероҳан кардан** беорому беқарор намудан, нотинҷ кардан; **ахгар зери доман пӯшидан** ҳақиқатро пинҳон нигоҳ доштан.

Айнулмулк ... донист, ки кор аз мудоҳана ва мулобаса даргузашта. Беш аз он ахгар зери доман натавон пӯшид. *«Таърихи Фаришта»*

**АХГАРИСТОН** اخگرستان маҳалли ахгар, оташдон, манқал.

Метавонад шуълаи оҳам пари парвона шуд,
Ку самандар, то бигӯям: Ахгаристонам туӣ. *Зуҳурӣ*

**АХГАРОСО** اخگرآسا ахгармонанд, мисли ахгар.

Чун шарар, Исо, ба табъи санг манзил доштам,
Ахгаросо доғи дил дар парда ҳоил доштам. *Исо*

**АХГУЛ** اخگل досаи (қилтиқи) гандум ва ҷав, хасҳои тези сари хӯшаи гандум ва ҷав.

**АХЗ** *а.* اخذ гирифтан, ба даст даровардан, дастгир кардан.

Аз ин сухан ғазаби Ибни Зиёд зиёд шуда, ба ахзу ҳабси ӯ ишорат кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Султон ... аз тариқаи инсоф ва маъдалат инҳироф варзида, равиши ахзу қатл пеш гирифт. *«Таърихи Фаришта»*

**АХЗАР** *а.* اخضر сабз, кабуд; нилгун, нилобӣ.

Чу пӯшида зи пероҳан, ки ҳар якро бувад пайдо
Ба тан ҷома яке ахзар, яке аҳмар, яке асфар. *Муиззӣ*

Ботил кунад шабҳои ӯ тобанда рӯзи анвараш,
Ночиз гардад, пиру зард он навбаҳори ахзараш. *Носири Хисрав*

**ахзар омадан** сабз будан.

Гунбади хазро, ки хунрез аст феълаш, дур нест,
Барги ҳино ахзар омад, лек рангаш аҳмар аст. *Фонӣ*

◇ **амомаи ахзар** баргҳои сабзе, ки ғунчаро печонида гирифтаанд; **гунбади ахзар** *кинояаз* осмон.

Агар аз Ибни Ямин рӯй бипӯшад як дам,
Нолаи зори вай аз гунбади ахзар гузарад. *Ибни Ямин*

**дарьёи ахзари фалак** *киноя аз* осмони кабуд.

Дарьёи ахзари фалаку киштии ҳилол
Ҳастанд ғарқи неъмати Ҳоҷӣ Қавоми мо. *Ҳофиз*

**пардаи ахзар** *киноя аз* осмон.

Ин фитна, ки дар наргиси нилуфарии туст,
Дар жардаи нӯҳ торами ахзар натавон ёфт. *Соиб*

**сатҳи ахзар** *киноя аз* осмон; **чатри ахзар** *киноя аз* осмони кабуд.

**АХИР** *а.* اخیر *ниг.* **охир.**

**АХИРАН** *а.* اخیراً сипас, дар вақтҳои охир.

**АХИССО** *а.* اخسا *ҷ.* **хасис.**

**АХКУК** اخکوک зардолуи норасида; меваи норасида.

Зи пирӯзаву аз зумуррад магар
Намоянд аххуки норас ба бар. *Асадӣ*

**АХЛОТ** *а.* اخلاط *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **хилт.**

Гуворише сохтам, ки ахлоти он шаш чиз аст. (1) *Авфӣ*

**2.** оби бинӣ.

Чаро дар ин чаман аз бӯи ишқ бехабарӣ,
Агар на ҳоили садди димоғи туст ахлот? *Бедил*

◇ **ахлоти арбаа** *тиб.* чор ахлот: хун, сафро, савдо ва балғам, ки ба ақидаи табибони қадим бемориҳо аз онҳо сар мезананд.

**АХЛОФ** *а.* اخلاف *ҷ.* **халаф.**

**АХЛОҚ** *а.* اخلاق *ҷ.* **хулқ.**

Ҳусни маҳрӯёни маҷлис гарчи дил мебурду дин,
Баҳси мо дар лутфи табъу хубии ахлоқ буд. *Ҳофиз*

**ахлоқи покиза** хулқҳои нек, одоби хуб, кирдорҳои писандида.

Ту бар тахти султонии хеш бош,
Ба ахлоқи покиза дарвеш бош. *Саъдӣ*

**АХМ||АХМА** اخم||اخمه **1.** чини пешонӣ, чин; **2.** *маҷ.* туршрӯй.

**АХМАЗАДА** اخمه‌زده туршрӯй.

**АХМАРӮ** اخمه‌رو **1.** туршрӯй, бадқавоқ; **2.** *маҷ.* хатдор, рахдор, хат кашидашуда.

Наёяд чу бар сафҳа хат з-он нақӯ,
Чу мистар ба коғаз кунад ахмарӯ. *Туғро*

**АХРАБ** *а.* اخرب **1.** харобтар; **2.** *адш.* номи яке аз зиҳофоти рукни «мафоийлун», ки дар натиҷаи партофта шудани ҳиҷои аввал ва кӯтоҳ шудани ҳиҷои охири он «фоийлу» боқӣ мондааст ва ба ҷои «фоийлу» рукни мустаъмали «мафъӯлу» - ро кор мефармоянд; яке аз ду шаҷараи вазни рубоӣ ба ҳамин зиҳоф асос ёфта, шаҷараи ахраб ном дорад ва аз дувоздаҳ навъ иборат аст; *муқ.* **ахрам.**

**АХРАМ** *а.* اخرم **1.** касе, ки девораки биниаш бурида шудааст, чокбинӣ; **2.** буридашуда; **3.** *адш.* номи яке аз зиҳофоти рукни «мафоийлун», ки дар натиҷаи тарк шудани ҳиҷои аввали он «фоийлун» боқӣ мондааст ва ба ҷои «фоийлун» рукни мустаъмали «мафъӯлун»-ро кор мефармоянд; яке аз ду шаҷараи вазни рубоӣ ба ҳамин зиҳоф асос ёфта, шаҷараи ахрам ном дорад ва аз дувоздаҳ навъ иборат аст; *муқ.* **ахраб.**

Тири ту тиннииндам шуда, з-ӯ диръи Зол аз ҳам шуда,
Бал кӯҳи Қоф ахрам шуда, минқори Анқо рехта. *Хоқонӣ*

**АХРАС** *а.* اخرس гунг, безабон, лол.

**АХРИБА** *а.* اخربه *ҷ.* **хароб, хароба.**

**АХРИҶА** *а.* اخرجه *ҷ.* **хароҷ||хироҷ.**

**АХТАР** اختر **1.** ситора, кавкаб, наҷм.

Бар фалак дӯш аз хурӯши ман дили ахтар бисӯхт,
Шуълаи оҳам чу парвона малакро пар бисӯхт. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* бахт, иқбол.

Зи ахтарам назаре саъд дар раҳ аст, ки дӯш
Миёни моҳу рухи ёри ман муқобала буд. *Ҳофиз*

Сар назад бо номи мо як ахтар аз бурҷи шараф,
Толее з-иқболи худ бисьёр кам дорем мо. *Туғрал*

**ахтари бад** толеи бад, бадбахтӣ, бетолеӣ.

Аз ахтари бад зери фалак шикваи нодон
Монад ба ғариқе, ки зи ёрон гила дорад. *Соиб*

3. *маҷ.* алам, байрақ.

Ҳар тарафе ахтари ӯ рӯ ниҳод,
Фатҳ давиду дари давлат кушод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ахтари ковиён** байрақи Фаридун, байрақи Коваи оҳангар.

Зи дебои пурмояву парниён
Бар он гуна гашт ахтари ковиён. *Фирдавсӣ*

◇ **ахтари бахт** *киноя аз* бахту саодат.

Бале, ки ахтари бахтам саодате дорад,
Ҳаме ба хотири поки ту мешавам махтур. *Васлӣ*

**ахтари дониш** сайёраҳои Муштарӣ ва Аторуд, ки олиҳаи дониш ҳисоб меёфтаанд.

Маро аз ахтари дониш чӣ ҳосил,
Ки ман торикаму рахшанда аҷзо. *Хоқонӣ*

**ахтари дунболадор** ситораи думдор, комета, ки наҳс ҳисоб мешуд; *киноя аз* оқибати бад.

Фитна дар дунбола дорад ахтари дунболадор,
Чун барорад хат, зи ҳоли рӯи ёр андеша кун. *Соиб*

**ахтари осмонӣ** бахти баланд.

Шуморо ҳама шодмонӣ бувад,
Маро ахтари осмонӣ бувад. *Фирдавсӣ*

**ахтари панҷум** сайёраи Миррих; **ахтари рӯзгор** хушбахтии ҷаҳон.

Бад-ӯ гуфт, к-эй меҳтари номдор,
Ба коми ту бод ахтари рӯзгор. *Фирдавсӣ*

**ахтари сарсабз** ситораи бахт, сайёраи саъд; **ахтари ситезагар** бахти каҷрафтор ва номувофиқ.

Ин чархи гирдгарди кавокибнигор чист?
В-ин ахтари ситезагари кинадор чист? *Авҳадӣ*

**ахтари шабгард** а) ситораи номусоид, ситораи наҳс.

Такья бар ахтари шабгард макун, к-ин айёр
Тоҷи Ковус бибурду камари Кайхисрав. *Ҳофиз*

б) моҳ; **ахтари Ҷавзо** *нуҷ.* бурҷи Тавъамон, Дупайкар; **ахтар афкандан** фол дидан, фол задан.

Ба эрониён гуфт, к-имшаб ба май
Яке ахтаре афканам некпай. *Фирдавсӣ*

**ахтар гирифтан** муайян намудани ҳаракати ситораҳо барои пешгӯӣ (аз рӯи ақидаи мунаҷҷимони қадим).

Биёвард суллобу ахтар гирифт,
Яке зиҷи ҳиндӣ ба бар даргирифт. *Фирдавсӣ*

**ахтар нигоҳ кардан** *ниг.* **ахтар гирифтан.**

Ба ахтар нигаҳ кун, ки то ман зи ҷанг
Кай осояму кишвар орам ба чанг. *Фирдавсӣ*

**ахтар шумуридан** (*ё* **шумурдан**) *киноя аз* бехобӣ кашидан, шаббедорӣ; бехоб будан.

Ҳама шаб ба бедорӣ ахтар шумурд,
Зи савдову андеша хобаш набурд. *Саъдӣ*

**бедор гаштани ахтари хуфта** омад кардани бахт.

Маро ахтари хуфта бедор гашт,
Ба мағз-андар андеша бисьёр гашт. *Фирдавсӣ*

**дар вубол будани ахтар** дар хатар будан, бадбахтӣ дар пеш будан.

Ҳикоят кард, к-ахтар дар вубол аст,
Маликро бо ту қасди гӯшмол аст. *Низомӣ*

**АХТАРБИН** اختربين мунаҷҷим, ахтаршинос, ситорашинос.

**АХТАРГИРОЙ** اخترگراى *ниг.* **ахтарбин.**

Ситорашумар марди ахтаргирой
Чунин зад туро з-ахтари нек рой ... *Фирдавсӣ*

**АХТАРГӮ(Й)** (اخترگو(ى фолбин, мунаҷҷими беилми фиребгар.

**АХТАРДӮЗ** اختردوز: **тири ахтардӯз** тири дуррав.

Лашкар қадами иқдом дарниҳоданд ва ба захми тири ахтардӯз ва новаки ҷигарсӯз эшонро мустару оҷиз карданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**АХТАРСИПОҲ** اخترسپاه серлашкар.

**АХТАРСӮХТА** اخترسوخته *киноя аз* бадбахт.

**АХТАРШИНОС** اخترشناس ситорашинос, мунаҷҷим.

Зи ҳар кишваре гирд кун бихрадон,
Зи ахтаршиносону аз мӯбадон. *Фирдавсӣ*

Дар китоби толеи ман дида буд ахтаршинос
Аз сари зулфат басе ташвиш дар даври қамар. *Камоли Хуҷандӣ*

**АХТАРШУМОР** اخترشمار *ниг.* **ахтаршинос.**

Фурӯғи меҳр бошад дидаи ахтаршуморонро,
Сафои моҳ бошад чеҳраи шабзиндадоронро. *Соиб*

**АХТАРӢ** اخترى 1. мансуб ба ахтар; 2. мунаҷҷим, ситорашинос.

Яке ахтарӣ гуфт аз пас ба роҳ,
Қ-аз ин сон бибуррам сари Совашоҳ. *Фирдавсӣ*

**АХТОБ** *а.* اخطاب *ҷ.* **хитб.**

Боиси ту бар иқтиҳоми ин ахтоб чист? *Авфӣ*

**АХТОР** I *а.* اخطار *ҷ.* **хатар** I.

Умри азизи ман дар таҳаммули машоққи асфор ва иртикоби ахтор мегузарад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АХТОР** II *а.* اخطار *ҷ.* **хатар** II.

**АХШ** اخش арзиш, баҳо, қимат.

Худ намояд ҳамеша меҳр фурӯғ,
Худ фазояд ҳамеша гавҳар ахш. *Унсурӣ*

**АХШАМ** *а.* اخشم касе, ки ҳисси бӯй, қувваи шомма надорад.

Дар гулистон ояд-андар ахшаме,
Кай шавад мағзаш зи райҳон хурраме. *Румӣ*

**АХШЕҶ** اخشيج 1. зид, мухолиф; 2. ҳар яке аз чор унсур; *ниг.* **чор (чор унсур).**

Фароз оварид ахшеҷ-ин чаҳор,
Ки ҳар к-андар ӯ баст чандин фигор. *Ҳофизи Убаҳӣ*

**АХШЕҶОН** اخشيجان чор унсур.

Қ-аз паи мирохурӣ дар пойгоҳи рахши ӯ
Ахшеҷони Рустами ҷонро мукаррар сохтанд. *Хоқонӣ*

**АХШОБ** *а.* اخشاب *ҷ.* **хашаб.**

Ахшобу асбоб, он чӣ устод талаб дорад, бад-ӯ таслим намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АХЬЁР** *а.* اخيار *ҷамъ* **1.** ҷ. **хайр.**

Теғи ту ҳазар гирад в-аз банд кушояд хам,
З-ин фатҳ мубашшир бод аҳьёри ту оламро. (1)
*Хоқонӣ*

2. одамони хуб, одамони нек.

Ба шумии сӯҳбати ашрор дар ҳаққи аҳьёр бадгумонӣ падид оянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АХӢ** *а.* اخى **1.** бародари ман.

Суфиеро гуфт марди номдор,
Қ-эй ахӣ, чун мегузорӣ рӯзгор? *Аттор*

2. ташкилоти аҳли касбу ҳунар, ки то андозае ранги динӣ дошта бошад ҳам, мақсадашон ҳимояи ҳуқуқи худ буд ва онҳоро аҳли футувва ҳам меноманд.

**АЧӢ** *т.* اجى бародари калон.

... Қ-эй ачӣ, бас хуб аспе нест ин,
Аз биҳишт аст ин магар, не аз замин. *Румӣ*

**АШАН** I اشن ҷомаи чаппагардон.

Чун ҷомаи ашан ба тан андар кунад касе,
Хоҳад зи кирдигор ба ҳоҷат муроди хеш.
*Рӯдакӣ*

**АШАН** II اشن хом; харбузаи хом.

Харбуза пеши вай ниҳод ашан
В-аз бари ӯ бигашт, ҳолӣ шуд. *Ғазоирӣ*

**АШАР(Р)** *а.* اشر аз ҳад зиёд шарир, бадкор; **ашарри халқуллоҳ** шариртарин махлуқи худо, бадтарин кас.

Он ҷамоат бисьёр буданд, аз он ҷумла қозии Симнон, ки ӯро қозии Соин гуфтандӣ ва ашарри халқуллоҳ буд ва ба ҳақиқат аз иблис шариртар.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АШАРА||АШАРАТ** *а.* عشره||عشرة даҳ.

**АШАРОТ** *а.* عشرات ҷ. **ашара||ашарат.**

Он набинӣ яке даҳ-даҳ гардад,
Чун зи оҳод расад дар ашарот. *Хоқонӣ*

**АШАРР** *а.* اشر *ниг.* **ашар(р).**

**АШАҚА** *а.* عشقه номи гиёҳе, ки ба чизҳои дигар мепечад ва гули сурх ё кабуд дорад, ишқандарпечон, ошиқпечон, печак.

**АШБОҲ** I *а.* اشباح ҷ. **шабаҳ** II.

Чун зулмати лайл аз рӯъяти ашбоҳ монеъ гашт, асокири ислом мураҷиат карданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**АШБОҲ** II *а.* اشباه ҷ. **шибҳ.**

**АШВОҚ** *а.* اشواق ҷ. **шавқ.**

Аз шарафи хизмат маҳҷуру маҳрум монда, машоили ашвоқ дар дили меҳнатзада ҳар дам афрӯхтааст. *«Илми симиё»*

**АШГОЛ** اشگال *шакли дигари* **шагол.**

Пилу гургу ҳайдару ашгол низ,
Аждаҳои зафту мӯру мор низ. *Румӣ*

**АШИА** *а.* اشعه ҷ. **шуоъ.**

**АШИР** *а.* عشير даҳьяк; **ушри ашир** садьяк.

Хазонаи Қорун ба ушри ашири он нарасад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АШИРА||АШИРАТ** *а.* عشيره||عشيرت **1.** хешу табор.

Эй фақиронро ашира, волидайн,
Дар хироҷу харҷу дар ифои дайн! *Румӣ*

2. тоифа, қабила, қавм.

Зуафои эшон ба лашкаргоҳи Меҳлоб омада ба қавм ва аширати хеш пайвастанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АШИҚ** *а.* عشيق ошиқ.

**АШК** اشك **1.** қатра, қатраи об.

Чунон шуд зулм дар айёми ӯ гум,
Ки ашке дар миёни баҳри Қулзум. *Аттор*

**ашки кабоб** қатраҳое, ки вақти пухтани кабоб ба рӯи оташ мечаканд.

Изҳори аҷз пеши ситамгар раво мадор,
Ашки кабоб боиси туғьёни оташ аст. *Соиб*

**ашки меғ** (*ё* **саҳоб**) қатраи борон; борон.

Чапу рост абр асту аз барқи теғ,
Чу ороиши гулшану ашки меғ. *Низомӣ*

2. қатраи оби чашм.

Ҳофиз, зи дида донаи ашке ҳамефишон,
Бошад, ки мурғи васл кунад қасди доми мо.
*Ҳофиз*

Дидаи бедораш чун абри найсонӣ ашк боридан оғоз кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ашки бемоя** гирьяи бефоида, гирьяи беқадру қимат.

Паҳлу ин ҷост назри хористон,
Ашки бемояи сари мижгон. *Бедил*

**ашки гарм** гирьяи сӯзон, ашки андӯҳ ва фироқ.

Ашки гарм аз тафи хуни дилам омад дар чашм,
Баски аз оташи сӯзон дили ман дар ҷӯш аст.
*Ҷомӣ*

**ашки гулгун** *ниг.* **ашки хунин.**

Гар кумайти ашки гулгунам набудӣ тундрав,
Кай шудӣ пайдо ба гетӣ рози пинҳонам чу шамъ?
*Ҳофиз*

**ашки лолагун** *ниг.* **ашки хунин.**

Гил шуд ҳарими кӯят аз ашки лолагунам,
Бошад ҳанӯз ташна хоки дарат ба хунам. *Ҷомӣ*

**ашки ол** *ниг.* **ашки хунин.**

Изҳори узри мост, Фузулӣ, зи маъсият
Бар рӯи зарди мо рақами ашки оли мо.
*Фузулӣ*

**ашки пиёзӣ** ашки сӯзишнок.

То чашми ту оростаи сурмаи ноз аст,
Аз дидаи ушшоқ диҳад ашки пиёзӣ.
*Алии Хуросонӣ*

**ашки сурх** *ниг.* **ашки хунин.**

Лола ниме сурху ниме зард рӯяд аз гилам,
Чун барам бо хок ашки сурху рӯи зардро.
*Ҷомӣ*

**ашки хунин** гирьяи сӯзон, гирьяи ҷонсӯз.

Ба рӯям нигаҳ кун, ки бар дарди ишқат
Ба ҷуз ашки хунин гувоҳе надорам. *Аттор*

**ашки хушнамак** гирьяи ҷонгудоз аз фироқи дӯстон; **ашки шаккарин** гирьяи шодӣ.

Бас ашки шаккарин, ки фурӯ резам аз ниёз,
Бас оҳи анбарин, ки ба амдан бароварам.
*Хоқонӣ*

**ашки шафақгун** *кинояаз* ашки хунин.

Ҳеҷ шаб бе ту дилам нола ба гардун накашид,
Ки ба рӯям рақам аз ашки шафақгун накашид.
*Ҷомӣ*

**ашки ғаммоз** оби дидаи ошкоркунандаи роз.

Сар мадеҳ, эй дида, акнун ашки ғаммози маро,
То насозад фош пеши мардумон рози маро.
*Шодӣ*

**ашки ҷигаргун** гирьяи хунолуд; гирьяи бисьёр ва сахт.

Бар канори Даҷла дур аз ёру маҳҷур аз диёр,
Дорам аз ашки ҷигаргун даҷлаи хун дар канор.
*Ҷомӣ*

**ашк боридан** гиристан.

Он саге мемурду гирьён он араб
Ашк мебориду мегуфт аз караб... *Румӣ*

**ашк рехтан** гирья кардан.

Резон зи дида ашки тараб чун дарахти раз,
Қ-аз оташи нишот шавад оташ аз масом. *Хоқонӣ*
Зи сина оҳ, аз чашм ашк мерехт,
Ҷи будам дар миёни оташу об. *Ҳайрат*

**ашк чидан** пок кардани ашк.

Мекунад бо остин ҷавҳар зи рӯи теғ пок,
Он ки мечинад ба доман ашк аз мижгони **ман.**
*Соиб*

**талх-талх ашк афшондан** аз зӯри ғаму андӯҳ гирья кардан.

Байте ду-се зор-зор бархонд,
Ашке ду-се талх-талх бифшонд. *Низомӣ*

◇ **ашки сурохӣ** шароб, май.

Зи шавқи базми ту дар дидаву дили Салмон,
Ҳаром ашки сурохию нолаи уд аст.
*Салмони Соваҷӣ*

**ашки ток** шароб, май.

Ба ашки ток бишӯянд захмҳои маро,
Ки шиша бар сари ман хушкии хумор шикаст.
*Соиб*

**АШКБОР** اشکبار ашкрез, ашкафшон, гирьён.

Ҳар чашма зи чашми ашкборе,
Ҳар лола зи доғи дилфигоре. *Ҳилолӣ*

◇ **сели ашкбор** гирьяи бисьёр.

Мегирьяму муродам аз ин сели ашкбор
Тухми муҳаббат аст, ки дар дил бикорамат.
*Ҳофиз*

**АШКБОРОН** اشکباران *ниг.* **ашкбор.**

Дар миёни обу оташ ҳамчунон саргарми туст
Ин дили зору назору ашкборонам чу шамъ.
*Ҳофиз*

**АШКОЛ** *а.* اشکال *ҷ.* **шакл.**

Ҷисм ҳам аз танаввӯи ашкол
Васфи касрат гирифту шуд аҷсом. *Ҷомӣ*

◇ **ашколи Уқлидус** (*ё* **Уқлидис**) шаклҳои геометрӣ, ки олими Юнони қадим Уқлидус (Эвклид) тартиб додааст.

Ҳамон ашколи Уқлидус, ки бинҳод
Арастолис устоди Сикандар. *Носири Хисрав*

**ашколи қуръа** аломатҳои махсусе, ки мувофиқи вазъияти онҳо пешгӯӣ мекунанд.

Зуфунун дар дарки мансуботи ашколи қуръа ва сайри нуқоти зоиҷаи рамл беанбоз [буд].
*Садри Зиё*

**АШКПАЙМО(Й)** اشکپیما(ی) ашкбор, ашкрезон.

Ғами рафтагон дар дилам ҷой кард,
Ду чашми маро ашкпаймой кард. *Низомӣ*

**АШКПОЛО** اشکپالا ашколуд, ашкрезон.

Рафтӣ ба ду чашми ашкполо
Чун оби равон ба сӯи боло. *Ҷомӣ*

**АШКРЕЗ** اشکریز гирьён, ашкбор.

Хок ларзиду даромад дар гурез,
Гашт ӯ лобакунону ашкрез. *Румӣ*

**АШКӮБ** اشکوب **1.** сақфи хона; **2.** ошьёна.

Дар ашкӯби зер хайётон нишинанд.
*Носири Хисрав*

**АШКӮХИДАН** اشکوخیدن *ниг.* **ошкӯхидан.**

**АШО** *а.* عشا хӯроки бегоҳӣ, хӯроки шом.

Баъд аз ашо понсад дирамам дод.
*Аҳмади Дониш*

**АШОИР** *а.* عشایر *ҷ.* **ашира**||**ашират.**

Яке аз ақориб ва ашоири ӯ вафот ёфт. (1) *Авфӣ*
Овозаи ҷалолат ғалтида дар ашоир
З-он дам, ки ҳукми наҳьят афтода дар қабоил. (2)
*Савдо*

**АШР** *а.* عشر *ниг.* **ашара.**

... Ки бошад баъд аз он соли муҷаддад
Нуҳӯм сол аз нуҳӯм ашр аз нуҳӯм сад. *Ҷомӣ*

**АШРАТ** *а.* عشرت *ниг.* **ашара.**

**АШРАФ** *а.* اشرف **1.** шарифтар, бузургтар.

Ахасси мавҷудот, ки инсони ноқис аст, ба сабаби он ба мартабае расад, ки ашрафи мавҷудоти мумкина бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** муборак; **самъи ашраф** гӯши муборак.
Ин маънӣ ба самъи ашраф пайваст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**манзили ашраф** манзили муборак, ҷои хайру барака.

... Ки шуд тоза з-он манзили ашрафам,
Дил аз бӯи пироҳани Юсуфам. *Шоҳин*

◇ **ашрафи махлуқот** инсон, одам.

**АШРАФӢ** اشرفی **1.** мансуб ба ашраф; **2.** пули тилло.

Султон Сикандарӣ бояд, ки се ҳазор асп ва сад ҳазор ашрафии алоӣ пешкаш биёрад.
*«Таърихи Фаришта»*

**АШРИБА** *а.* اشربه *ҷ.* **шароб.**

Ба алвони атъимаю аснофи ашриба меҳмоннавозӣ намуд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**АШРОР** *а.* اشرار *ҷ.* **шарир.**

Пас раҳи ростону некон рав,
Ки ҷаҳон пурхасону ашрор аст. *Носири Хисрав*
Аз офати даду дев холӣ шуда саҳорӣ,
В-аз дастбурди ашрор эмин шуда қавофил.
*Савдо*

**АШРОФ** *а.* اشراف *ҷ.* **шариф.**

Назанӣ лофи хидмати ашроф,
Накашӣ бори миннати асҳоб. (1) *Анварӣ*

Чун Абдуллоҳи Тоҳир дар Нишопур нузул фармуд, аъёну ашроф ба саломи вай омаданд. (1)
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АШХОС** *а.* اشخاص *ҷ.* **шахс.**

Ҷамъ кардан дар ҳамаи ашхос мувофиқи табъ аст. (2) *Аҳмади Дониш*

**АШШОР** *а.* عشار ғункунандаи андозҳо, даҳьякгир.

Ашшор таҷассус ба ҷо овард, ҳеҷ наёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АШЪОР** *а.* اشعار *ҷ.* **шеър.**

Ҷомӣ, аҳсант, ки дар назми аҷам нав кардӣ
Он наворо, ки дар ашъори араб Маҷнун зад. *Ҷомӣ*

**АШЬЁ** *а.* اشيا(ء) *ҷ.* **шайъ.**

Сикандар мехост, то ҷумлагӣ ҳикмати ашьё бидонад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Нидо дардоданд, ки амлоку ашьёи қозӣ Низомуддинро тороҷ кунанд. *Аҳмади Дониш*

**АШЬЁЪ** *а.* اشياع *ҷ.* **шиа||шиат.**

Холаи Юсуф ... бо атбоу ашьёъ рӯи таваҷҷӯҳ ба ҷониби Миср ниҳоданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

Тафсили атбоу ашьёи ӯ аз вай биситад ва ҳамаро ба даст овард ва бикушт. (2) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АШҒОЛ** *а.* اشغال *ҷ.* **шуғл.**

Аз аъмолу ашғоли қадим иҷтиноб ҷоиз надоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун сиҳҳат ёфт, Арғунхон ӯро бар қоида бинавохт ва ба сари ашғол фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АШҚАР** *а.* اشقر **1.** сурхи ба зардӣ моил (дар бораи асп).

Ман Лӯҳроспро ба чашми худ дидам, ки бар аспи ашқаре савор шуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** асп.

Осмоне, ки чор моҳи наваш
Бар замин мекашанд, ашқари ӯст. *Бадри Ҷоҷӣ*

**ашқари барқпӯя** аспи тезрав.

Бархесту теғ бар камар баст,
Бар ашқари барқпӯя биншаст. *Шоҳин*

**ашқари бодпой** аспи тезрав.

Ашқари бодпой будаш чуст,
Ба таг осудаву ба гом дуруст. *Низомӣ*

**ашқар ангехтан** асп давондан, асп тозондан, асп рондан.

Ашқар ангехт шаҳриёри ҷаҳон,
Сӯи он ғор шуд чу бод равон. *Низомӣ*

**АШҚИЁ** *а.* اشقيا *ҷ.* **шақӣ.**

Парда аз рӯи лутф, гӯ, бардор,
К-ашқиёро умеди мағфират аст. (1) *Саъдӣ*

Миёни суадо ва ашқиё муддати се рӯз ҷангу пайкор идома ёфт. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**АШҲАБ** *а.* اشهب **1.** сиёҳу сафед, хокистарӣ, хокистарранг.

Ба дасти рост қайди бози ашҳаб,
Ба дасти чап иноиш хинги адҳам. *Саъдӣ*

**2.** аспи хокистариранг, хинг.

Чӣ мегуфтаму дар чӣ пардохтам?
Куҷо будам, ашҳаб куҷо тохтам? *Низомӣ*

◇ **ашҳаби субҳи зарринлаҷом** *кинояи аз* офтоб.

Расид ашҳаби субҳи зарринлаҷом,
Қаҷимро фиканд адҳами тезгом. *Шодӣ*

**АШҲАЛ** *а.* اشهل мешчашм.

**АШҲАР** *а.* اشهر машҳууртар, ошкортар.

Он чи ашҳар аст, марқуми рақами тадвин ва мастури қалами мутабайин хоҳад шуд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АШҶОР** *а.* اشجار *ҷ.* **шаҷара.**

Табиати маодин эътидол ёфт... ва анвои ашҷор падид омад. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Фасли содис сифати мева бибояд кардан,
То тару тоза бичинӣ ту зи шохи ашҷор. (1) *Абӯисҳоқи Атъима*

**ашҷори мусмира** дарахтони мевадор.

Боғбонро талабида гуфт: Ашҷори мусмираро баркан! *«Равзат-ус-сафо»*

**ашҷори қадим** дарахтҳои солхӯрда.

Ҳаким Анварӣ ҳукм кард, ки он моҳ аксар биноҳо ва ашҷори қадимро бод барканад ва шаҳрҳоро хароб кунад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ашҷор ва ағсон** дарахтону шохаҳо.

Ашҷор ва ағсон аз дасти соқии рабеъ ҷоми хузрат нӯшида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪВАР** *а.* اعور одами якчашм.

Боло гаҳе набинад, гӯй, ки аъвар аст,
Гоҳе яке ду бинад, гӯй, ки аҳвал аст. *Муиззӣ*

Рашиди Ватвот ақраъ будааст ва Мансури Хоразмӣ аъвар. *«Хористон»*

**АЪВОМ** *а.* اعوام *ҷ.* **ом II.**

Сию шаш марҳала аз мароҳили санин ва аъвом тай шудааст. *«Таърихи Фаришта»*

**АЪВОН** *а.* اعوان *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **авн; 2.** мададгорон, ёридиҳандагон.

Аъвони милал туро мусаххар,
Иқлиму дувал туро мусаллам. *Қамоли Хуҷандӣ*

Аъвони Язид ҳарчанд ӯро дар он издиҳом ҷустанд, наёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪДАЛ** *а.* اعدل **1.** одилтар.

Аъзами аъдал... ба боргоҳи шавкат хиромид. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** мӯътадилтар.

Ҳарчанд мизоҷ аъдал бошад, ... сурате ё нақше, ки бар он мутараттиб шавад, акмалу афзал бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АЪДО** *а.* اعدا *ҷ.* **адӯ||адув(в).**

Дӯш дар воқеа дидам, ки нигорин мегуфт,
Саъдиё, гӯш макун бар сухани аъдоят! *Саъдӣ*

Эй муддаӣ, бирав, ки маро бо ту кор нест,
Аҳбоб ҳозиранд, ба аъдо чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

**АЪДОД** *а.* اعداد *ҷ.* **адад.**

Аҳадӣ, лек марҷаи аъдод,
Воҳидӣ, лек маҷмаи аздод. *Ҷомӣ*

Аъдоди эшон беҳад буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АЪЁД** *а.* اعياد *ҷ.* **ид.**

Он ҷумоқҳоро мардум дар аъёд ва маҳофил бар дӯш мениҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪЁН** *а* اعيان **1.** бузургон, ашроф, сардорон.

Ҳама аъёни шаҳр бар ин сулҳнома хатҳо навиштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дигар рӯз аъён ва ашрофи он шаҳр фароҳам омада мехостанд, ки кори ҳукумат бар касе қарор диҳанд. *«Нигори дониш»*

**аъёни давлат** вазирони давлат.

Агар аз бузургон ва аъёни давлат хиёнати молӣ бинад, бар эшон сахт нагирад, балки ба таҷоҳул бигузаронад. *Аҳмади Дониш*

**2.** мавҷудот.

Гар шикофӣ ҳақиқати аъён,
Оламе ёбӣ аз яқину гумон. *Бедил*

**3.** зотҳо, аслҳо.

Ҳадди аъёну араз даниста гир!
Ҳадди худро дон, к-аз он набвад гузир. *Румӣ*

**АЪЗАЛ** *а.* اعزل бесилоҳ, беяроқ; ◇ **Симоки Аъзал** *ниг.* **Симок.**

**АЪЗАМ** *а.* اعظم азимтар, бузургтар, калонтар.

Гар азим аст аз фурӯдастон гунох,
Аз бузургон афв кардан аъзам аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **найири аъзам** офтоб.

Аз нури найири аъзам, ки ҳаётбахши олам аст, маҳрум гашта, зинҳор аз ин андешаи нодуруст даргузарад. *«Нигори дониш»*

**АЪЗО** *а.* اعضا *ҷ.* **узв.**

Дар ҳарими ишқ натвон зад дам аз гуфтушунид,
З-он ки он ҷо ҷумла аъзо чашм бояд буду гӯш. *Ҳофиз*

Накунад ҷомаи зарбафт бадал аъзоро,
Назанад сурати девор дам аз симтанӣ. *Сайидо*

**АЪЗОР** *а.* اعذار *ҷ.* **узр.**

Бойду ... фиристодани хавотин ва урдуҳоро аъзори номақбул гуфта буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АЪЛАМ** *а.* اعلم **1.** олимтар, донотар.

Ҳама дар илми солусӣ мусаллам,
Ҳама дар чоплусӣ аълам аз ҳам. *Нозим*

**2.** *таъp.* соҳиби яке аз рутбаҳои динӣ дар Бухорои асрҳои охир, ки вазифаи ӯ тасдиқ намудани фатвои муфтиён буд; ◇ **валлоҳу аълам** *д.* иборае, ки вақти шакку тардид ба кор мебаранд ва маънии он «худо медонад» аст.

Чист пеши чеҳраи ӯ офтоб,
Заррае, валлоҳу аълам биссавоб. *Аттор*

**АЪЛАМИГАРӢ** اعلمی گری мартабаи аъламӣ, мартабаи доной.

Булфазл чун ба сирати покат вуқуф ёфт,
Аз сар гузашт дабдабаи аъламигарӣ. *Шоҳин*

**АЪЛАМӢ** اعلمی **1.** доной, донишмандӣ; **2.** аълам будан, сардори муфтиён будан.

**АЪЛО** *а.* اعلی‖اعلا **1.** болотар, баландтар; баланд.

Зи фирдавси аъло рухаш ояте,
Ба майдони хубӣ қадаш рояте. *Хоҷу*

**2.** *маҷ.* нафис, хубтар, беҳтар; **аъло атъима** беҳтарини хӯрокҳо, таомҳои босифат.

Аъло атъима он ҷӣ аз равған ва гӯшт ва шакар ва мағз мураттаб гардад. *Аҳмади Дониш*

**зирваи аъло** а) қуллаи баланд; б) *маҷ.* мақоми баланд, ҷои баланд; мартабаи олӣ.

Аркони ҷаҳондорӣ ба зирваи аъло расонид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АЪЛОМ** *а.* اعلام *ҷ.* алам II.

Зери тадбири мӯҳкамаш офоқ,
Зери аъломи мӯъламаш дунъё. (1) *Фаррухӣ*

Кайқубод ... аҳолии он хаволиро аз ҳаракати аъломи фатҳпайкар эълом дод. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**аъломи азҳар** байрақҳои дурахшон.

Он шаб, ки рӯзи иду шаби хун яке шумурд,
Субҳи зафар баромад аз аъломи азҳараш. *Хоқонӣ*

◇ **аъломи меҳри анвар** шуоъҳои нури хуршед.

Якаспа дар ду соат гирад се бӯъди олам
Чун аз сипеҳри ҷорӯм аъломи меҳри анвар. *Хоқонӣ*

**АЪЛОҲАЗРАТ** اعلیحضرت олиҷаноб, ҷаноби олӣ (калимаи ҳурмат, ки пеш аз овардани номи одамони бузург, махсусан подшоҳон, гуфта мешавад).

**АЪЛОҶАНОБ** اعلیجناب *ниг.* **аълоҳазрат.**

Он аълоҷанобро ба эҳрози саодати муродоти дуньявӣ ва ухравӣ фоиз ва сазовор гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪМАШ** *а.* اعمش одаме, ки чашмаш заиф ва обрав аст.

Аз тапиш гашта ғадираш ҳамчу чашми аъмашон
В-аз аташ гашта масилаш чун гулӯи аҳриман. *Манучеҳрӣ*

**АЪМИДА‖АЪМИДАТ** *а.* اعمده‖اعمدة *ҷ.* **амуд.**

Ҳар кадом ҳамчу кирме дар аъмида ва устувонаи киштӣ аз ҳавли ҷон часпида ... (1) *Аҳмади Дониш*

**АЪМО** *а.* اعمی кӯр, нобино.

Васли хуршед ба шабпарраи аъмо нарасад,
Ки дар он оина соҳибназарон ҳайронанд. *Ҳофиз*

Гар ҷаҳон сар ба сар чароғон аст,
Пеши аъмо ҳамон шабистон аст. *Бедил*

**АЪМОЛ** *а.* اعمال *ҷ.* амал II.

Хирадпарвардай, оқилсириштӣ,
Чаро девонаи аъмоли зиштӣ? (1) *Нозим*

Қобус ... дар он ҳин бар дасти хосони худ ва саъйи Манучеҳри фарзандаш дар қалъаи Ҳиношак, ки аз аъмоли Бастом аст, шаҳид шуд. (5) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Тоҳирро бар маҷмӯи аъмол, ки падараш мутасарриф буд, волӣ гардонид. (5) *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪМОЛУЛБИР(Р)** *а.* اعمال البر корҳои нек.

Ҳамидатуссифоти ӯ ба афъоли хайр ва аъмолулбир сурати истикмол пазируфта ... *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪМОМ** *а.* اعمام *ҷ.* **ам(м).**

Масъудшоҳ аъмоми худ Ҷалолиддин ва Носириддинро аз тангнои ҳабс халос кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪМОР** *а.* اعمار *ҷ.* **умр.**

Ризош хатти дувум аз саҳифаи аъмор,
Сахош боби нахуст аз ҷаридаи арзоқ. (1) *Заҳири Форьёбӣ*

Ба инъом ... ва нуқуди номаъдуд махсус гашта, бақияи аъмор дар давлат ва комронӣ ба сар бурд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪМОҚ** *а.* اعماق *ҷ.* умқ.

**АЪНОҚ** *а.* اعناق *ҷ.* унқ||унуқ.

В-агар афлокро Осаф ҳама аъноқи худ кардӣ
Хаёли тахту фарши ӯ шикастӣ пушти аъноқаш. *Манучеҳрӣ*

Он ҷамоат худро ба зер андохта, аъноқ ва азлои донишмандиён дарҳам шикаст. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪНӢ** *а.* اعنی яъне.

Он сониси қоидро малик хонанд, аънӣ подшоҳ. *Низомии Арӯзӣ*

... Аънӣ зи камоли покии хеш,
Дар ғояти шармнокии хеш... *Ҳилолӣ*

**АЪРАФ** *а.* اعرف орифтар, орифтарин, донотарин.

Барад аз раҳ ба афсун аъраферо,
Сӯи бутхона хонад мусҳаферо. *Нозим*

**АЪРАҶ** *а.* اعرج ланг, ҷӯлоқ.

Дар ҳадиси дигар аст, ки ... аз маълулон чун аҷдар ва аъраҷ ва ақраъ ва абрас ва назоири он иҷтиноб намояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АЪРОБ** *а.* اعراب *ҷ.* аъробӣ.

Бодия баҳр асту бухтӣ киштию аъроб мавҷ,
Воқиса сарҳадди баҳру Макка поён дидаанд. *Хоқонӣ*

**АЪРОБӢ** اعرابی араби бодиянишин.

Дар биёбони Макка... аъробиеро дидем. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Тарсам нарасӣ ба Каъба, эй аъробӣ,
К-ин раҳ, ки ту меравӣ, ба Туркистон аст. *Саъдӣ*

**АЪРОЗ** I *а.* اعراض *ҷ.* араз.

То бар асоси ҷисм аст дар илми мантиқ аъроз,
То аз хавоси исм аст дар расми наҳв изофат... (1) *Бадри Чочӣ*

Султон аз ин, ки дар вақти пирӣ шикасте чунон ба вай расид, пушти тоқаташ хам шуда, аз ғуссаву аъроз бемор шуд. (2) *«Таърихи Фаришта»*

**АЪРОЗ** II *а.* اعراض *ҷ.* арз VI.

Аксари зуҳҳоди замон, ки изҳори зӯҳдро доми тазвир ва ҳиболаи сайди авом созанд, то бад-он васила ба ағрози фосидаи дания ва аърози косидаи дуньявия тавассул ҷӯянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АЪРОФ** *а.* اعراف *д.* маҳаллест, ки байни биҳишту дӯзах воқеъ будааст.

Ҳурони биҳиштиро дӯзах бувад аъроф,
Аз дӯзахиён пурс, ки аъроф биҳишт аст. *Саъдӣ*

**АЪСОБ** *а.* اعصاب *ҷ.* асаб.

Ламс қувватест пароканда дар пӯсту гӯшти ҳайвон, то чизе, ки мумосси ӯ шавад, аъсоб идрок кунад ва андар ёбад. *Низомии Арӯзӣ*

Ҳарорати май дар уруқ ва аъсоб асар кард. *Авфӣ*

**АЪСОР** *а.* اعصار *ҷ.* аср III.

**АЪТОФ** *а.* اعطاف *ҷ.* атф II.

Ба мазоёи алтофи беғоят ва аътофи бениҳоят бинавохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪШО** *а.* اعشی шабкӯр.

В-ар маро дар ишқ усто кардай,
Пас маро шогирди ҳар аъшо магир. *Шамси Табрезӣ*

**АЪШОР** *а.* اعشار *ҷ.* ушр.

**АЪШОРӢ** *а.* اعشاری мансуб ба аъшор; **касри аъшорӣ** *мат.* касри даҳӣ, касри даҳдаҳӣ.

**АЪЯН** *а.* اعین калончашм; касе, ки сиёҳии чашмаш калон аст.

**АЪҚАЛ** *а.* اعقل оқилтар, донотар, зиректар.

Яҳудо, ки аъқали онҳо буд, ... дар куштани Юсуф ... ҳамдостон нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АЪҚОБ** *а.* اعقاب *ҷ.* ақиб.

Ба дӯстони дағалранги ман, ки безорам
Ба аҳди мозӣ аз аслофу ҳол аз аъқоб ... (2) *Хоқонӣ*

**АЪҶАБ** *а.* اعجب аҷибтар.

**АЪҶАЗ** *а.* اعجز оҷизтар.

**АЪҶАМ** *а.* اعجم он кӣ ба хубӣ сухан гуфта наметавонад; кундзабон; гунг, лол.

**АЪҶАМӢ** *а.* اعجمی **1.** касе, ки забони арабиро намедонад; **2.** *маҷ.* камфаҳм, нодон.

Аъҷамӣ турке саҳар огоҳ шуд,
В-аз хумори хамр мутрибхоҳ шуд. *Румӣ*

◇ **хештанро аъҷамӣ кардан** худро ба нодонию нофаҳмӣ задан.

Хештанро аъҷамӣ карду биронд,
Гуфтаҳои бас хашин дар ҷамъ хонд. *Румӣ*

**АЪҶОЗ** *а.* اعجاز *ҷ.* аҷуз.

**АЪҶУБА** *а.* اعجوبه *аслаш* ӯъҷуба.

**АҒАР(Р)** *а.* اغر **1.** марди нек ва неккирдор, бошараф, мӯҳтарам; **2.** аспи қашқа.

**АҒБАР** *а.* اغبر гардолуд, хокранг, ғуборолуд.

На зи пасту на зи боло, на зи ғарбеву на шарқе,
На зи обу боду оташ, на зи хоки ағбар омад. *Шамси Табрезӣ*

**АҒБАРӢ** اغبری мансуб ба ағбар.

З-он, ки дорад хок шакли ағбарӣ
В-аз дарун дорад сифоти анварӣ. *Румӣ*

**АҒЗИЯ** *а.* اغذیه *ҷ.* ғизо.

Аҳмишаву ағзия аз рӯи бозор баргирифтанд, чунон ки ҳеҷ чиз ёфт набуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АҒЛАБ** *а.* اغلب бисьёр, бештар, аксар.

Андар Суғд ағлаби деҳҳо ба дини Муқаннаъ даромаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**АҒЛОЛ** *а.* اغلال *ҷ.* ғул II || ғулл.

Васфи ағлолу салосил хондам андар ояте,
Аз гирифторони гесӯи туам омад ба ёд. *Камоли Хуҷандӣ*

Тӯс Навзарро дар қайди салосилу ағлол кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҒЛОТ** *а.* اغلاط *ҷ.* ғалат.

Бидон зи айни бутун сиҳҳати вуҷуди зуҳур,
Макун ба ваҳми дурангӣ парастиши ағлот. *Бедил*

**АҒНИЁ** *а.* اغنیا *ҷ.* **ғанӣ.**

Ағниё монандаи саргинкашон
Баҳри оташ кардани гармоба дон. *Румӣ*

**АҒНОМ** *а.* اغنام *ҷ.* **ғанам.**

Соҳиби рама пеши қоон рафта, ҳоли худ ва ағном ба арзи подшоҳӣ некном расонид. «*Равзат-ус-сафо*»

Набандад гар шубон раҳ бар даду дом,
Намемонад ба ҷуз номе зи ағном. *Нозим*

**АҒОЛИТ** *а.* اغالیط *ҷ.* **уғлута.**

Баъзе аз эшон бошанд, ки дар ҳеҷ матлаб изъони ҳаққи сареҳ нанамоянд... ва ба ағолити мумаввҳа мубтадиёнро дар гумон андозанд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**АҒОНИСАРО** اغانی‌سرا хонанда, сароянда, хушхон.

Нишонданд мутриб ба ҳар барзане,
Ағонисароею барбатзане. *Низомӣ*

**АҒОНӢ** *а.* اغانی *ҷ.* **уғния.**

Дар ин базмгаҳ чанд ғофил нишинӣ,
Зи савти ағонию ҷоми муғона? *Ҷомӣ*

Мутриби хушовоз ба оҳанги навои ҳар гуна руд... ва нағамоти ағонӣ ба навиди айшу шодмонӣ ишорат кардӣ. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**АҒРОЗ** *а.* اغراض *ҷ.* **ғараз.**

Тӯтиён аз ҷинси одамӣ нестанд, ки сухани эшон ба ағроз омехта бошад. (1) «*Нигори дониш*»

◇ **ағроз ҳосил будан (ё шудан)** ба муроду мақсад расидан.

Қуббара ҷавоб дод, ки ҳар кӣ панҷ хислатро бизоти роҳ ва сармояи умр созад, ба ҳар ҷо, ки равад, ағрозаш ҳосил аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**АҒСОН** *а.* اغصان *ҷ.* **ғусн.**

Дар замон шуд ҳезумаш ағсони зар,
Маст шуд дар кори ӯ ақлу назар. *Румӣ*

Дарҳол ҳама авроқ ва ағсон ва усули дарахтонро заррин дидам. *Ҷомӣ*

**АҒШИЯ** *а.* اغشیه *ҷ.* **ғишо(ъ).**

**АҒЬЁР** *а.* اغیار *ҷ.* **ғайр.**

То хилвати дил холӣ аз ағьёр наёбӣ,
Бому дари он хона пур аз ёр наёбӣ. (1)
*Камоли Хуҷандӣ*

Кай бувад ёр барӣ аз ағьёр?!
Як гуле нест, ки ӯ бехор аст. (1) *Туғрал*

**АҚАБА** *а.* عقبه гарданаи кӯҳ ва кӯтал, роҳи душворгузари кӯҳсор, ағба.

[Назар] чун аз ақаба наметавон гузаштан, мутаҳайир бимонд ва чора намедонист. *Яҳъёи Себак*

Ман оҳиста аз паси вай асп меропдам, то аз ду-се ақаба ва сой бигзаштам. *Аҳмади Дониш*

**АҚАБОТ** *а.* عقبات *ҷ.* **ақаба; ақаботи лотуад(д) ва лотӯҳсо** а) кӯталҳои бешумор ва беҳисоб; б) *маҷ.* сахтиҳои бешумор.

Султон бо лашкарҳои гарон мутаваҷҷеҳи он ҷониб шуд, дар он роҳ ақаботи лотуад ва лотӯҳсо буд. «*Равзат-ус-сафо*»

**АҚАЛ(Л)** *а.* اقل камтарин, майдатарин, қисми ниҳоят хурд; *муқобили* **аксар; ҳадди ақал(л)** камтарин миқдор.

**АҚБАҲ** *а.* اقبح бадтар, зишттар.

Чун ҳавошии подшоҳро аз ин маънӣ хабар шуд, ин суратро ба ақбаҳ ваҷҳе арз карданд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**АҚВИЁ** *а.* اقویا *ҷ.* **қавӣ.**

Ақвиё бар зуафо зӯр ва зиёдатӣ накунанд. (1) «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**АҚВО** *а.* اقوی қавитар, маҳкамтар, устувортар.

Зоҳир он аст, ки ин ривоятро сиҳҳат нест ва сухани аввал ақвост. «*Таърихи Фаришта*»

**АҚВОЛ** *а.* اقوال *ҷ.* **қавл.**

Дилпазири донишварон ақволи санҷида аст ва афъоли писандида. (1) «*Нигори дониш*»

**ақволу афъол** гуфтору кирдор.

Ростӣ ҳис мекунад чун пайрав аз рафтори ту,
Ҳеҷ касро нест бар ақволу афъолат хилоф.
*Сайидо*

**АҚВОМ** *а.* اقوام *ҷ.* **қавм.**

Ақвоми эшон, ки ин хабар шуниданд, эшонро бар ҳар баста, ба канори соҳил равона шуданд. «*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

Зулайхо чун ғизоли ҷаста аз дом,
Бидуни хайрбоди хешу ақвом... *Нозим*

**АҚВОТ** *а.* اقوات *ҷ.* **қут.**

**АҚД** *а.* عقد **1.** паймон, аҳд, созиш.

Миёни мо ду дӯст аҳде бошад ва ақде бад-он пайваста гардад. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Дар он ақдат чунон касре фитода,
Ки касро нест з-он касре зиёда. *Ҷомӣ*

**ақди ухувват** паймони бародарӣ.

Хоҷа Низомулмулки Тӯсӣ, Умари Хайём ва Ҳасани Саббоҳ... бо якдигар ақди ухувват баста буданд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**2.** никоҳ.

В-аз Лайлию ақди ӯ хабар гуфт,
В-он шефтаро зи нав барошуфт. *Ҷомӣ*

**ақд бастан** никоҳ кардан.

Филҷумла ба ҳукми зарурат ба зарире ақдаш бастанд. *Саъдӣ*

**дар ақди худ овардан ба занӣ гирифтан.**

Хоҳари Аёзро дар ақди худ овард. *Авфӣ*

**3.** гиреҳ, банд; **ақди зулф** гиреҳи кокул, банди кокул, бофтаҳои зулф.

Рӯи ӯ дидан муродеро тавонад буд ком,
Ақди зулфашро кушодан мушкил андар мушкил аст. *Ҳасани Деҳлавӣ*

Мапурс аз ман шумори ақди он зулф,
Ки ақл ин уқдаро мушкил гирифтаст. *Ҷомӣ*

◇ **ақди дида бастан** чашм пӯшидан.

Нафас дар домани дил по шикаста,
Нигаҳ аз шарм ақди дида баста. *Бедил*

**ақди сӯҳбат гусастан** худро аз мардум дур кашидан, гӯшанишин шудан.

Сӯфие буд, дур биншаста,
Ақди сӯҳбат зи халқ бигсаста. *Ҷомӣ*

**АҚДАМ** *а.* اقدم пешравтар, пешқадамтар, намоёнтар.

Бандае, ки бад-ин мавҳибат махсус бошад, бешак... ақдаму акмали одамиён хоҳад буд. «*Равзат-ус-сафо*»

**АҚДОМ** *а.* اقدام *ҷ.* **қадам.**

Муқорини рафтани эшон барфе борид ва ақдоми он ҷамоат бар он барф бимонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚДОР** *а.* اقدار *ҷ.* **қадар.**

**АҚДОҲ** *а.* اقداح *ҷ.* **қадаҳ.**

Ҷиҳати имтиҳон ақдоҳи моломоле бар каф ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

Чу шамъи рӯз барафрӯхт аз насими сабоҳ,
Ба зери бодаи гулгун дар обгун ақдоҳ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**АҚЗАЛҚУЗОТ** *а.* اقضى القضات қозикалон, қозии қозиҳо.

В-эй басо кӯрдил, ки аз таълим
Гашт ақзалқузоти ҳафт иқлим. *Низомӣ*

Он мастура аз ақзалқузот маъюс шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚИБ** *а.* عقب **1.** пас, пай, из.

Лашкар дар ақиби эшон рафтанд, эшонро низ баъзе бикуштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Давлати ҷовид ёфт он, ки накӯном зист,
Қ-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро.
*Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* авлод, фарзанд.

Фирдавсӣ дар он деҳа шавкати тамом дошт... ва аз ақиб як духтар беш надошт. *Низомии Арӯзӣ*

**АҚИДА**||**АҚИДАТ** *а.* عقيدت || عقيده эътиқод, бовар; **сӯъи ақидат** пастии эътиқод, бадӣ, зиштӣ.

Ин ҳам аз сӯъи ақидат ва тасвилоти ҳоилаи деви раҷим аст. *Аҳмади Дониш*

**АҚИЛ** *а.* عقيل оқил, доно.

**АҚИЛА** *а.* عقيله *муаннаси* **ақил 1.** хонум, кадбону; **2.** ҳар чизи бузургу азиз.

**АҚИМ** *а.* عقيم **1.** нозой, он кӣ аз насл монда аст.

Эй ба ҳусни ту санам чашми фалак нодида,
В-эй ба мисли ту валад модари айём ақим. *Саъдӣ*

То шиносад саҳеҳро зи сақим,
Боздонад валудро зи ақим... *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* бесамар, бебаҳра, бемаҳсул.

Мулк ақим аст ва ширкат бар надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**боди ақим** боди тунди хушккунанда.

Аз миёни он бод боди ақим берун омад ва чунон сахт шуд, ки ҷаҳорпоён ба ҳаво мебурд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ранҷи ақим** меҳнати беҳуда ва **бенафъ,** заҳмати бемаҳсул ва зоеъ; **сарсари ақим** *ниг.* **боди ақим.**

Он сарсари ақим кӯдакону занон(ро)... аз ваҷҳи арз рабуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚИР** *а.* عقير **1.** хаста, маҷрӯҳ; *маҷ.* офатрасида; **2.** навмед.

Ин сухан поён надору он фақир
Гаштааст аз тоби дарвешӣ ақир. *Румӣ*

**АҚИСА**||**АҚИСАТ** *а.* عقيصت || عقيصه гесӯ, мӯи бофта.

**АҚИҚ** *а.* عقيق **1.** навъе аз сангҳои қиматбаҳо, ки сурхранг ва зарди норанҷист.

Ақиқ бад-ин шаҳри Санъо кунанд ва он сангест, ки аз кӯҳ бибурранд. *Носири Хисрав*

**2.** *киноя аз* лаб.

Маро ақиқи ту бояд, шакар чӣ суд кунад,
Маро ҷамоли ту созад, қамар чӣ суд кунад?
*Шамси Табрезӣ*

◇ **ақиқи ашк** *киноя аз* ашки хунин, гирьяи сахт.

Қадам чу ҳалқаи хотам хамида буд зи ғам,
Ақиқи ашк ба рӯям нигини хотам шуд. *Ҷомӣ*

**ақиқи бебаҳо** *киноя аз* сухани пурмаъно, гапи пурмазмун.

Лутф пинҳон дар миёни қаҳрҳо,
Дар ҳадас пинҳон ақиқи бебаҳо. *Шоҳидӣ*

**ақиқи гудохта** *киноя аз* шароби сурх.

Гуфтӣ, ки лаъли нобу ақиқи гудохтаст
Дар ҷоми ӯ зи акси рухи ӯ шароби ҷом. *Анварӣ*

**ақиқи музоб** а) *ниг.* **ақиқи гудохта.**

Аз он набид, ки чун барфитад ба ҷоми булӯр,
Гумон барӣ, ки насаб дорад аз ақиқи музоб.
*Фаррухӣ*

б) *киноя аз* шароби сурх.

Раҳиқи мураввақ, ақиқи музоб,
Зароби чу симобу ёқути ноб. *Хоҷу*

**ақиқи ноб** а) ақиқи соф; б) *киноя аз* лаби маъшуқа.

Ба дандон лаъли чун унноб мехаст,
Ба иқди дур ақиқи ноб мехаст. *Ҷомӣ*

**ақиқи тар** а) *киноя аз* ашки хунин, гирьяи сахт.

Чу бода бар суманат ранги арғавон андохт,
Дилам ақиқи тар аз чашми хунфишон андохт.
*Ҷомӣ*

б) *киноя аз* май, шароб, шароби сурх.

Оварда зи ҷайби хок лола,
Берун зи ақиқи тар пиёла. *Ҷомӣ*

в) *киноя аз* лаби маъшуқа.

Аз лаб ба сухан шакар ҳамерехт,
Лӯълӯ зи ақиқи тар ҳамерехт. *Ҷомӣ*

**ақиқи шакаролуда** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Эй ақиқи шакаролудаи ту пистамисол,
Шӯрбахт ин дили бирьён, ки надид аз ту висол.
*Бадри Чочӣ*

**ақиқи Яман** (*ё* **яманӣ**) а) ақиқи машҳуре, ки дар Яман ҳосил мешавад.

Лаби майгуни ту аз ғояти сурхӣ, ки дар ӯст,
Натавон фарқ намудан зи ақиқи яманӣ. *Шоҳин*

б) *киноя аз* лаби сурхи соҳибҷамолон.

Ба ханда ақиқи Яман мим кард,
Чу тунги шакар мим дуним кард. *Фирдавсӣ*

**ақиқи қандхо** *киноя аз* лабу даҳони ширинсухан.

Эй аҷаб, ку он ақиқи қандхо,
Он калиди қуфли мушкилҳои мо? *Румӣ*

**ақиқи қиматӣ** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Чун бихандад он ақиқи қиматӣ,
Сад ҳазорон дил гирифтораш нигар.
*Шамси Табрезӣ*

**ақиқ аз тораки лӯълӯ барангехтан** лаб ба сухан кушодан.

Ақиқ аз тораки лӯълӯ барангехт,
Гуҳар месуфту марворид мерехт. *Низомӣ*

**АҚИҚА** *а.* عقيقه расмест, ки дар ҳафтрӯзагии кӯдак гӯсфанд кушта, зиёфат медиҳанд ва дар он зиёфат ба бача ном мегузоранд.

**АКИКИН** عقیقین **1.** аз ақиқ сохташуда.

Яке кох дид андар ӯ чун биҳишт,
Ақиқинш девору зарринш хишт. *Хоҷу*

2. сурхранг, қирмизӣ.

Лола ту гӯӣ чу кӯдакест даҳанбоз,
Лабш ақиқину қаъри комаш асвад. *Манучеҳрӣ*

**АКИКФОМ** عقیق فام монанди ақиқ, ақиқмонанд, ба ранги ақиқ, сурх.

**АКИКӢ** عقیقی мансуб ба ақиқ; сурх.

*Мае, к-аз фурӯғаш шаби зоғчеҳр*
Ситора ақиқӣ кунад бар сипеҳр. *Низомӣ*

Арғавон ҷоми ақиқӣ ба суман хоҳад дод,
Чашми наргис ба шақоиқ нигарон хоҳад шуд.
*Ҳофиз*

**АҚЛ** *а.* عقل хирад, идроки дарьёфт, қобилияти фикр, зеҳн.

Як раҳаш дидем, ақлу дину дил бар бод шуд,
Вой ҷони мо, агар бинем бори дигараш. *Ҷомӣ*

Тариқи ақлро бар ишқ руҷҳон медиҳад зоҳид,
Асое беҳтар аз сад шамъи кофур аст аъморо.
*Соиб*

**ақли зуфунун** ақли баркамол, идроки комил.

Бозам раҳон зи хеш, ки дар коргоҳи ишқ
Қоре накард маслаҳати ақли зуфунун. *Ҷомӣ*

**ақли кул** ақли тамом, ақли комил.

Он ки дорад кафш дар по, ҷома бар дӯш, зар ба ҷайб,
Гарчи беақл аст, мегӯянд: Ӯ ақли кул аст. *Савдо*

**ақли муназзаҳ** ақли пок, шуури расо.

Чашми мушаббаҳ зи ҷамоли ту кӯр,
Ақли муназзаҳ зи камоли ту дур. *Ҷомӣ*

**ақли мунтақад** ақли қодир ба фарқ кардани нек аз бад, ақли расо.

Ӯ ба бинӣ бӯ кунад, мо бо хирад,
Ҳам бибӯемаш ба ақли мунтақад. *Румӣ*

**ақли пир** ақли расо, ақли комил.

Гуфт: Эй карами ту дастгирам,
Эй бахти ҷавону ақли пирам. *Шоҳин*

**ақли саргардон** фикри парешон.

Ишқро фармо, ки аз зулфи ту занҷире ниҳад,
Чанд гардад ҳар тараф ин ақли саргардони мо.
*Ибни Ямин*

**ақли шариф** ақли олиманиш, ақле, ки касро ба роҳи шарафу обрӯ ҳидоят мекунад.

Дӯш бо ёри хеш мегуфтам
Сухане дӯстдор аз ҳар боб,
То расидам бад-ин, ки ақли шариф
Менамояд маро тариқи савоб. *Анварӣ*

**аз ақл дур будан** мувофиқи ақлу мантиқ набудан, ғайривоқеӣ будан.

Ин мазҳаб ба ваҳм наздик аст ва аз ақл дур аст.
*Ибни Сино*

◇ **аз доираи ақл берун кардан** маҷнуну девона гардонидан.

Ишқ аз доираи ақл бурун кард маро,
Дохили силсилаи аҳли ҷунун кард маро. *Фузулӣ*

**ақлаш ба чашмаш аст** *зарб.* дар ҳаққи одамони зоҳирбин гуфта мешавад.

**АҚЛАН** *а.* عقلاً мувофиқи ақл, аз рӯи ақл.

Агар касе аз хиёнати маҳрамони ҳарами хеш ҳилм варзад, ақлан ва шаръан ва урфан мазмум бувад. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**АҚЛБАР** عقل بر беҳушкунанда, аз ҳуш равонанда.

Мушку ҷаъди мушкбори ақлбар,
Охир ӯ чун думми зишти пирахар... *Румӣ*

**АҚЛМУХТАСАР** عقل مختصر аҳмақ, бетамиз.

На он касам, ки дар ин домгоҳи девсутур
Чу ақлмухтасарон тухми коҳилӣ корам. *Хоқонӣ*

**АҚЛОЗМОЙ** عقل‌آزمای озмояндаи идрок, ақлсанҷ.

Назди ақлозмой таъбияест,
Ҳар чӣ дар ҷавфи нилгун садаф аст. *Бадри Чочӣ*

**АҚЛОМ** *а.* اقلام *ҷ.* **қалам.**

Зарурат аст, ки рӯзе бисӯзад ин аврок,
*Ки тоби оташи Саъдӣ надорад ин ақлом.* (1)
*Саъдӣ*

Дар қалам овард Ҳофиз қиссаи лаъли лабаш,
Оби ҳайвон меравад ҳар дам зи ақломам ҳанӯз. (1)
*Ҳофиз*

**АҚЛРАМИДА** عقل رمیده *киноя аз* ақлгумкарда, девона.

Сӯи мани ваҳшисифати ақлрамида
Оҳуравише кабкхироме нафиристод. *Ҳофиз*

**АҚЛӢ** عقلی мансуб ба ақл; ◇ **илми ақлӣ** дарьёфти бошуурона; илми назарӣ.

Он ки бисьёри воҷиб кунад, вайро илми нафсонӣ хонанд ва он ки воҷиб накунад, вайро илми ақлӣ хонанд. *Ибни Сино*

**АҚМИША** *а.* اقمشه *ҷ.* **қумош.**

Ҳазор астар бори гуногун ва ақмиша аз он ҷо биёварданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Макнунотро ҷое бувад ва ақмиша ва манқулотро мавзее. *Авфӣ*

**АҚМОР** *а.* اقمار *ҷ.* **қамар.**

**АҚОВИЛ** *а.* اقاویل *ҷ.* **ақвол,** *яъне ҷамъулҷамъи* **қавл.**

Шер гуфт: Таъвили уламо ва ақовили ҳукамо бисьёр аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Маҷмӯи ақовили эшон акозибу аботил аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АҚОИД** *а.* عقائد *ҷ.* **ақида||ақидат.**

Аз ақоиди эшон истикшоф намуда, бар эътиқоди фосиди он ҷамоат иттилоъ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚОИС** *а.* عقائص *ҷ.* **ақиса||ақисат.**

Муанбар завоиб, муаққад ақоис,
Мусалсал ғадоир, саҷанҷал тураб. *Манучеҳрӣ*

**АҚОЛИМ** *а.* اقالیم *ҷ.* **иқлим;** ◇ **ақолими сабъа** *ниг.* **ҳафт (ҳафт иқлим); ақолими ғурбат** мамлакатҳои бегона.

Надонӣ, ки ман дар ақолими ғурбат
Чаро рӯзгоре бикардам даранге? *Саъдӣ*

**АҚОЛИМГИР** اقالیم گیر ҷаҳонгир, оламгир.

Салотиннишинони хилватнишин,
Ақолимгирони узлатгузин... *Хоҷу*

**АҚОНИМ** *а.* اقانیم *ҷ.* **уқнум.**

**АҚОР** *а.* عقار замину об, мулк; мулки ғайри манқул, асбобу анҷомҳое, ки аз як ҷо ба ҷои дигар кӯчонида намешаванд.

Шахсе ҳаст, асбоби бисьёр, ақори пуршумор дорад. *Авфӣ*

Чун аз захми ин тири ҷоншикоф махлас ёбам, соҳиби зиёъ ва ақор ва амлок шавам.
*Аҳмади Дониш*

**АҚОРИБ** I *а.* اقارب *ҷамъ* **1.** ҷ. **ақраб** I; 2. хешу ақрабо, хешовандон.

Моему шикояти аҳиббо,
Моему маломати ақориб. *Анварӣ*

Гӯянд, ки ӯ аз ҷумлаи ақорибн Фиръавн буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АҚОРИБ** II *а.* عقارب ҷ. **ақраб** II.

Итоби хирадманд андар мадоеҳ
Батар бошад аз захми неши ақориб. (1)
*Манучеҳрӣ*

**АҚОРОТ** *а.* عقارات ҷ. **ақор.**

Қорвонсарой ва гармоба ва дигар ақорот чандон аст, ки онро ҳад ва қиёс нест. *Носири Хисрав*

Ин деҳаро амир Исмоили Сомонӣ ва ҷумлаи зиёот ва ақороти ӯро бихарид...
*«Таърихи Наршахӣ»*

**АҚОСИС** *а.* اقاصيص ҷ. **уқсуса.**

Ҳаҷҷоҷ бинни Юсуфро бо лашкари анбӯҳ ба Макка фиристод, чунон ки он ақосис ба шарҳ дар таворих мазкур аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**АҚОСӢ** I *а.* اقاصى ҷ. **ақсо** I.

Дар кӯча ва маҳалла нидои амон ба гӯши адонӣ ва ақосӣ расонид. *«Таърихи Фаришта»*

**АҚОСӢ** II *а.* اقاصى ҷ. **ақсо** II.

Аз арзи Қӯфа то ақосии диёри Шом мутааллиқ ба ту бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚОҚИР** *а.* عقاقير ҷ. **аққор.**

Ҳар ақоқир, ки дорукадаи Бобулрост,
Ҳозир ореду баҳо бадраи зар боздиҳед. *Хоқонӣ*

Дар ин кӯҳ ақоқир ва адвияи Ҳинд фаровон бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҚР** *а.* عقر пай кардани шутур ё асп, буридани пайҳои шутур ё асп.

Тамоми ҳиммат бар ақри ноқа гумошта.
*«Равзат-ус-сафо»*

**АҚРААК** اقرعک *шакли хурдӣ ва навозиши* **ақраъ.**

Такья кардӣ бар дарахтону ҷидор,
Баршудӣ, эй ақраак, ҳам қуръвор. *Румӣ*

**АҚРАБ** I *а.* اقرب қарибтар, наздиктар.

Қавли ахир ба сидқ ақраб аст. *«Равзат-ус-сафо»*
**ба сиҳҳат ақраб будан** ба дурустӣ ва ростӣ наздиктар будан.

Муаррихи Дакан ин қиссаро вошикофта бинавишт ва он чи муаррихини Гуҷрот навиштаанд, ба сиҳҳат ақраб аст. *«Таърихи Фаришта»*

**АҚРАБ** II *а.* عقرب **1.** каждум.

Захми ақраб нестӣ бар ҷони ман,
Гар варо зулфи муақраб нестӣ. *Дақиқӣ*
Неши ақраб на аз паи кин аст,
Иқтизои табиаташ ин аст. *Саъдӣ*

**2.** *нуҷ.* номи бурҷи ҳаштӯм аз дувоздаҳ бурҷи осмон; *ниг.* **минтақатулбуруҷ.**

Нашиносад, зи бас тапад Миррих,
Ки Ҳамал бурҷи ӯст ё Ақраб. *Фаррухӣ*
Гар Савр чу Ақраб нашудӣ ноқису бечашм,
Дар қабзаи шамшер нишондӣ Дабаронро. *Анварӣ*

◇ **ақраби шабранг** *киноя аз* зулфи маҳбуба.

Он ақраби шабранг, ки маҳ манзили ӯ шуд,
Сад неш зада бар дили реши мани ғамкаш.
*Бадри Чочӣ*

**ба Ақраб будани Маҳ** а) *нуҷ.* будани Маҳ ба бурҷи Ақраб, ки мувофиқи ақидаи мунаҷҷимони қадим ин моҳ моҳи наҳс ҳисоб мейёфт.

Аз қаринонт чу ақраб зи дарат хоҳам рафт,
Гарчи хуш нест сафар, Маҳ ки ба Ақраб бошад.
*Камоли Хуҷандӣ*

б) *киноя аз* афтодани зулфи маҳбуба ба гирди рӯи ӯ.

**АҚРАБИ(Й)ЯТ** *а.* اقربيت наздикӣ, хешӣ.

Тақдими волидайн аз ҷиҳати авлавият ва ақрабият аст. *Аҳмади Дониш*

**АҚРАБО** *а.* اقربا ҷ. **қариб.**

Бозаргонони Пайканд чун бозгаштанд, фарзандон ва занон ва ақрабои хешро талаб карданд ва бихариданд аз араб. (2) *«Таърихи Наршахӣ»*

Ақраборо гуфтӣ, ки бар ҳоли ман ғамгин мабошед. (2) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АҚРАН** *а.* اقرن шохдор.

[Қайдор] ҳафт сад кабши ақран аз кибоши Иброҳим қурбон кард. *«Таърихи Систон»*

**АҚРАЪ** *а.* اقرع он кӣ сараш мӯй надорад, кал.

**АҚРОН** *а.* اقران ҷ. **қарин.**

Дар миёни ақрон шӯҳрат ёфта будам. (1)
*Носири Хисрав*

Мавлоно Абдулқодир... аз ақрони Шайх Саъдист. (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**АҚСАЛҒОЁТ** *а.* اقصى الغايات ҷ. **ақсалғоя.**

Ҳамийят он аст, ки дар ҳифзи ҳимои миллат ва ҳурмат таҳовун ҷоиз надорад ва дар он боб саъй ба ақсалғоёт лозим шуморад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АҚСАЛҒОЯ**||**АҚСАЛҒОЯТ** *а.* اقصى الغايه || اقصى الغاية то ҳадди имкон, то имкон ҳаст.

Ба тарбияти хол ва тарфеҳи аҳволаш ақсалғоят мекӯшид. *Садри Зиё*

**ба ақсалғоя** то ҳадди охири имкон, то мунтаҳои мақсад.

[Ғозон] дар риояти раийят ба ақсалғоя эҳтимом менамуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аҳмади Низомшоҳ дар тороҷ ва тахриб ба ақсалғоят кӯшид. *«Таърихи Фаришта»*

**АҚСАР** *а.* اقصر калтатар, кӯтоҳтар.

Аз ин ду ҷӯй ҷазирае бузург ҳосил шудааст, ки мураббаи тӯлонист ва Басра бар каноран зилъи ақсари аз ин мурабbaъ ниҳодааст. *Носири Хисрав*

**АҚСО** I *а.* اقصی дуртар, дуртарин; ниҳоӣ.

Чун ба дараҷаи ақсо расад, санди том шавад. *«Ахлоқи Нбсирӣ»*

◇ **Байти** ақсо Байтулмуқаддас, Иерусалим; **фалаки ақсо** осмони баланд.

Ҳар куҷо забар гӯем, аз ӯ фалаки ақсоро хоҳем. *Низомии Арӯзӣ*

**АҚСО** II *а.* اقصا канорҳо, гӯшаю канорҳои дурдаст, ниҳоятҳо.

Дар ақсои Фаранг шаҳрест, ки онро Сиёҳпӯш гӯянд. *Аҳмади Дониш*

◇ **ақсои бесутун** *кинoя аз* осмон.

Бархезад аз ҷаҳони шикам ҳар тараф ғирев,
3-он сон, ки бонги раъд дар ақсои бесутун. *Савдо*

**ақсои камол** баландии фазилат.

Туро гардун сафол ояд зи рутбат,
Агарчи андар ақсои камол аст. *Анварӣ*

**ақсои олам** ҷойҳои дурдасти олам, мамлакатҳои дурдаст.

Ба ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе. *Саъдӣ*

Назар муддате дар ақсои олам мусофарат ва муҷоҳадат намуд. *Яҳёи Себак*

**АҚСОМ** *а.* اقسام *ҷ.* **қисм.**

Баъзе [шоирон] аз он қабиланд, ки майли эшон ба баъзе аз ин ақсом [-и шеър] бештар будааст. (1) *Ҷомӣ*

◇ **ақсоми манохӣ** гуноҳҳои гуногун.

Султон гуфт: Писарони худро ба шурби хамр ва ақсоми манохӣ ва ҳавопарастӣ мубтало мебинам. *«Таърихи Фаришта»*

**ақсоми таом** таомҳои ранг ба ранг, таомҳои гуногун.

Даме сад хон ба чандин ранг чиданд,
Зи ақсоми таом алвон кашиданд. *Ҳозиқ*

**ақсоми фазоил** илму ҳунарҳои гуногун.

Монд Шоҳин ҳамагӣ дар тутуқи шеър ниҳон,
В-ар на худ карда зи ақсоми фазоил таҳсил. *Шоҳин*

**АҚТАЪ** *а.* اقطع дастбурида.

Уру ақтаъ дар он қиёматгоҳ,
Ашки бедасту по фитод ба роҳ. *Бедил*

**АҚТОБ** *а.* اقطاب *ҷ.* **қутб.**

Арбоби сухан, ки пеш буданд,
Ақтоби замони хеш буданд. (2) *Ҳилолӣ*

**АҚТОР** *а.* اقطار *ҷ.* **қутр.**

Бод гесӯи дарахтони чаман шона кунад,
Бӯи насрину қаранфул бидамад дар ақтор. (1) *Саъдӣ*

Мардум аз ақтор ва амсори рубъи маскун барои таҳсили улум ба Бухоро меомаданд. (1) *Аҳмади Дониш*

**АҚТОЧӢ** *т.* اقتاجی санс, нигоҳубинкунандаи аспҳо.

Буқо ... фармуд, то ... ақточиён ... ва ҷамъе муқаррабон ... бар қоида мулозими шаҳзода бошанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АҚУЛ** I *а.* عقول хирадманд, доно.

**АҚУЛ** II *а.* عقول **1.** *тиб.* доруи қобиз, доруи қабзкунанда; **2.** шутурхор.

**АҚУР** *а.* عقور газанда.

Дар иморатҳо сагонанду ақур,
Дар харобиҳост кунҷи иззу нур. *Румӣ*

**АҚЧА** *т.* اقچه **1.** пули тилло ва нуқраи сикказадашуда; **2.** *маҷ.* гулҳои шукуфа.

Муждагонӣ, ки гул аз ғунча бурун меояд,
Сад ҳазор ақча бирезанд дарахтони баҳор. *Саъдӣ*

**АҚЪАС** *а.* اقعس кӯзпушт, шахсе, ки пушташ ба тарафи дарун фурӯ рафта, сандуқи синааш берун баромада бошад.

**АҚЪАҚ** *а.* عقعق акка, алошақшаққа.

**АҚҚОР** *а.* عقار хар гиёҳи доруӣ, махсусан решаи он.

**АҚҲАВОН**||**УҚҲУВОН** *а.* اقحوان гиёҳест аз навъи бобунаи саҳроӣ.

Ғозонхон дар он баррияи пурлола ва ақҳавон тамошокунон ва шикорзанон меомад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АҲАД** *а.* احد **1.** як; **2.** воҳид; фард, нафар.

Ҳар аҳаде аз оҳодуннос молики дувесту сӣ барда шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Абдулмаҷиди Музтариб аз камоли ворастагӣ маҳкуми аҳаде намешуд. *Садри Зиё*

**АҲАДИ(Й)ЯТ** *а.* احدیت ягонагӣ, беҳамтоӣ (сифати худо).

**АҲАДӢ** *а.* احدی **1.** мансуб ба аҳад; **2.** сипоҳиёни Ҳиндустони даврам феодалӣ, низомиёни Ҳиндустони қадим; **3.** мансабдори дарбор дар Ҳиндустони давраи подшоҳӣ.

Писаре Шоҳимбек ном ... дар зумраи аҳадиёни подшоҳӣ интизом дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**АҲАМ(М)** *а.* اهم муҳимтар, зарууртар; муҳимтарин, заруртарин.

Забти ин замин аз лавозими аҳамми давлатист. *Аҳмади Дониш*

**аҳамми муҳиммот** аз ҳама муҳимтар, аз ҳар чӣ заруртар.

**АҲАҚ(Қ)** *а.* احق лоиқ, шоиста, сазовор, раво; лоиқтар.

Эшон гуфтанд: Агар инро ба аҳақтар касе додандӣ, ба модар аҳақтар аст. *«Таърихи Табарӣ»*

**АҲБОБ** *а.* احباب *ҷ.* **ҳабиб.**

Зи чашми силсиламӯён ҳикояти аҳбоб
Ҳикоятест, ки аз мастию ҷунун ояд. *Камоли Хуҷандӣ*

Мушфиқӣ, ҷони ман аз доғи муҳаббат месӯхт,
Лекин изҳор ба аҳбоб накардам имшаб. *Мушфиқӣ*

**АҲБОР** *а.* احبار *ҷ.* **ҳибр** II, **ҳабр.**

Уламо ва аҳбори яҳуд забони таън ... даф боран Толут дароз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲВАЛ** *а.* احول олус, кaҷбин, чашмкаҷ, олусчашм.

Чун даруни хона аҳвал рафт зуд,
Шиша пеши чашми ӯ ду менамуд. *Румӣ*

Тафовут омад андар чашми аҳвал,
Ки як ноқис бубинад, дигар акмал.
*Бадрии Кашмирӣ*

**АҲВАЛӢ** احولی олусӣ, чашмкачӣ.

Гуфт устод: Он ду шиша нест, рав,
Аҳвалӣ бигзору афзунбин машав. *Румӣ*

**АҲВАР** *а.* احور сиёҳчашм, оҳучашм.

Маро ишқи он салсабилаш гирифт
Чу ишқи паричеҳраи аҳваре. *Манучеҳрӣ*

**АҲВАТ** *а.* احوط эҳтиёттар, боэҳтиёттар.

**АҲВО** *а.* (اهوا(ء ҷ. **ҳаво** II.

Аҳли он ҷо [Бағдод] аз аббосиён малул ва мутанаффир шуданд... ва ихтилофи аҳво дар миёни эшон зоҳир шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Маҳмуд ракокати ақл ва фитрати раъй ва таноқузи аҳвоъ ва суъи тадбири қавм мушоҳида кард. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **аҳвои мутафарриқа** хоҳишҳои мухталиф, орзуҳои гуногун.

Чаҳорум — мусоламат ва муҳомалат аст, дар вақти тасодуми орои мухталифа ва тарокуми аҳвои мутафарриқа. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**АҲВОЛ** I *а.* احوال ҷ. **ҳол** I.

Аҳли Бухоро ... як нима аз хонаҳои хеш ба араб доданд, то араб бо эшон бошанд ва аз аҳволи эшон бохабар бошанд. (1) *«Таърихи Наршахӣ»*

Эй Хисрави замона, бикшода чашм бингар
Дар номаи Сикандар аҳволи мулки Доро. (1)
*Махфӣ*

**аҳволи зоҳир** ҳолати беруна.

Ҳарчанд аҳволи зоҳираш дар назарҳо бекор вонамояд, аммо бар рӯи ботинаш абвоби фавоиди азим мекушоянд. *Бедил*

**аҳволу ақвол** тарзи гуфтор ва кирдор.

Ҳар чӣ аст авсофи одам бас ниҳон,
Мекунад аҳволу ақволаш баён. *Шоҳидӣ*

**АҲВОЛ** II *а.* اهوال ҷ. **ҳавл** IV.

Ҳамеша то ки бувад мӯю мӯя дар авҳол,
Ҳамеша то ки бувад нолу нола дар аҳвол...
*Муиззӣ*

**АҲД** *а.* عهد **1.** ваъда; шарт, паймон; қарордод, муоҳида.

Ба мақсуди дили худ бастаам аҳд,
Ки дорам пош ганҷи худ ба сад ҷаҳд. *Ҷомӣ*

Аз фиребу аҳдҳои ӯ шудам розӣ ба марг,
Шаб ҳама шаб дасту теғи қотилам омад ба ёд.
*Сайидо*

**аҳди дуруст** паймоне, ки аз он намегарданд.

Ба ҷони хоҷаву ҳаққи қадиму аҳди дуруст,
Ки мӯниси дами субҳам дуои давлати туст.
*Ҳофиз*

**аҳду паймон** шарту аҳд, қавлу ваъда.

Аҳду паймони шумо [муғулҳо] нодуруст аст, эътимод надорам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**аҳду паймон бастан** қавл додан; қарордод кардан.

Чу Маҷнун аз сари ҳиммат қадам дар водии ғам неҳ,
Ки бастам тоза, Махфӣ, бо муҳаббат аҳду паймонро.
*Махфӣ*

**аҳду паймон шикастан** аз қавл гаштан, қарордодро барҳам задан, ваъдахилофӣ кардан.

Ба ёди наргиси мастонааш рафтам ба майхона,
Гирифтам дасти паймона, шикастам аҳду паймонро.
*Ҳилолӣ*

**аҳду савганд** аҳду паймони босавганд, аҳду паймони сахт.

Чархро бо бақои давлати ӯ,
То ҷаҳон аст, аҳду савганд аст. *Муиззӣ*

**аҳд бастан** паймон кардан, шарт бастан бо касе; ваъда додан ба касе.

Ҳаргиз ба вафо бо дигаре аҳд набандам,
Гар худ зи ҷафо аҳди ту дигар шуда бошад. *Ҷомӣ*

**аҳд кардан (ё намудан)** паймон кардан, ваъда додан; қарор додан.

Аҳд намудам, ки ба ин нархар аз ин қабил ҳазлу мутоиба баъдульявм нанамоям. *Садри Зиё*

**аҳдро пос доштан** ба ваъда вафо кардан, ба ваъда риоя кардан.

Сад бор аҳд кардӣ, к-ин бор хок бошам,
Як бор пос дорӣ он аҳдро, чӣ бошад?! *Шамси Табрезӣ*

**аҳд устувор бастан** қавлу қарор кардан.

Зоғ чаҳор мартабаи дӯстиро шунида хушҳол шуд ва аҳд устувор баст. *«Нигори дониш»*

**аҳд шикастан** *ниг.* **аҳду паймон шикастан.**

Шикастӣ аҳду бар дилҳои ғамгин сӯхтӣ доғе,
Зиҳӣ доғе, ки то рӯзи қиёмат монд бар дилҳо.
*Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* ихтиёр, тасарруф.

Ҳафт кишвар тамом дар аҳдаш,
Духтари ҳафт шоҳ дар маҳдаш. *Низомӣ*

**3.** замон, давр.

Ба аҳди адли ту афсона гашт дар афвоҳ
Ҳикояте, ки зи Дорову Ардавон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

Мунъимони аҳди мо ҳар ҷо, ки манзил мекунанд,
Аз замин Қоруни бепопӯш меояд бурун. *Сайидо*

**аҳди баид** муддати бисьёр, вақти зиёд, мӯҳлати дуру дароз.

Аҳди баид шуд, ки зи май тавба кардаем,
Набвад баид нақз чунин аҳди мо ба ид. *Ҷомӣ*

**аҳди гул** фасли баҳор.

Ба аҳди гул шудам аз тавбаи шароб хиҷил,
Ки кас мабод зи кирдори носавоб хиҷил. *Ҳофиз*

**аҳди сиғар** давраи хурдсолӣ, замони кӯдакӣ.

Чунон ёд дорам зи аҳди сиғар,
Ки иде бурун омадам бо падар. *Саъдӣ*

**аҳди шабоб** айёми ҷавонӣ, давраи ҷавонӣ.

З-ин корҳо, ки лозими аҳди шабоби туст,
То кай маломатам расад аз пиру аз ҷавон?! *Фузулӣ*

**аҳди ғазалхонӣ** давраи хурсандӣ ва шодӣ.

Рафт айёми шабобу фурсати пирӣ расид,
То куҷо бошад кунун аҳди ғазалхонӣ маро.
*Туғрал*

**аҳди қадим** замони гузашта, давраи кӯҳна.

Ҳофизи гумшударо бо ғамат, эй ёри азиз,
Иттиҳодест, ки дар аҳди қадим афтодаст. *Ҳофиз*

**аҳди ҳумоюнфар** замони хуҷаста, вақти хушҳолӣ ва саодатмандӣ.

Аҳди ҳумоюнфар нигар, симурғи зарринпар нигар,
*Абрӯи Золи Зар нигар, болои кӯҳсор омада.*
*Хоқонӣ*

◇ **аҳди аласт** *ниг.* **аласт (аҳди аласт); бар як аҳду як мисоқ** ба як тартиб, ба як тарзу равиш.

Аз дами субҳи азал то охири шоми абад
Дӯстиву меҳр бар як аҳду як мисоқ буд. *Ҳофиз*

**АҲДАБ** *а.* احدب кӯзапушт, букрӣ.

Бас мубориз, ки зери гурзе кард
Пушт чун пушти мардуми аҳдаб. *Фаррухӣ*

**АҲДБАНДӢ** عهدبندی бастани аҳд, паймонбандӣ.

Бардошт дил аз ҷафописандӣ,
Бикшод забон ба аҳдбандӣ. *Ҷомӣ*

**АҲДНОМА** عهدنامه шартнома, қарордод.

... Лоақал аҳдномаи мусаҷҷал мегирифт.
*Аҳмади Дониш*

**АҲДОБ** *а.* اهداب мижгон.

Кӯтоҳназарони он хати қиёс онро мижгон ва аҳдоб мехонанд. *Восифӣ*

**АҲДОС** I *а.* احداث *ҷ.* ҳадас I.

Гаҳе ҳикояти айши гузашта гӯяд боз,
Гаҳе шикояти аҳдоси рӯзгор кунад. (1)
*Убайди Зоконӣ*

Чун Ҳизқил аз миёни банӣ-Исроил берун рафт, аҳдосу вақоеи бисьёр падид омад. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**аҳдоси замона** ҳодисаҳои рӯзгор.

Шикоят кард з-аҳдоси замона,
Ки сад пеш оварад чандин баҳона. *Низомӣ*

**АҲДОС** II *а.* احداث *таър.* маблағе, ки шаҳна (миршаб) барои нигаҳдорию посбонии бозор ва ғ. мегирифт.

Бешак имрӯз шеҳнаи ҳаммом
Хоҳад аҳдосу ман тиҳидастам. *Анварӣ*

**АҲДОҚ** *а.* احداق *ҷ.* **ҳадақа.**

Агар фағфури чиниро диҳад маншури дарбонӣ,
Ба сунбода ҳуруфашро бисунбонад дар аҳдоқаш. (1)
*Манучеҳрӣ*

Ба чашм-бар мижаи зард агар некӯ набвад,
Некӯ бувад сияҳ андар миёнаи аҳдоқ. (1) *Ломеъ*

**АҲДШИКАН** عهدشکن паймоншикан, бевафо, ваъдахилоф.

Чун ӯҳдаи аҳди ёр ҷӯянд,
Ҷуз аҳдшикан туро чӣ гӯянд? *Низомӣ*

Бишкан аҳдаш чу аҳд бишкаст,
Қ-аз аҳдшикан бад-ин тавон раст. *Ҷомӣ*

**АҲЗОБ** *а.* احزاب *ҷ.* **ҳизб.**

**АҲЗОН** *а.* احزان *ҷ.* **ҳузн.**

Бар ҷаҳон чанд гуна найранг аст,
Бар малик чанд навъ аҳзон аст?! *Масъуди Саъд*

**АҲИББО** *а.* احبا *ҷ.* **ҳабиб.**

Гар ба шамшери аҳиббо тани мо пора кунанд,
Ба тазаллум ба дари хонаи аъдо наравем. *Саъдӣ*

Дар ин асно яке аз аҳиббои муҳаррир аз тиҷорату сафари Қалъа расида, пеши ман омада буд.
*Аҳмади Дониш*

**АҲКОМ** *а.* احکام *ҷ.* **ҳукм.**

Он қоидаро бартараф сохтанд ва аҳкому амсиларо аз давовини салотин ба форсӣ навиштанд. (1)
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Эътироз аст бар аҳкоми ҷаҳондори ҳаким,
Одати марди ҳасадпеша, ки хокаш ба даҳан. (1)
*Ҷомӣ*

**аҳкоми васоиқ** қоидаҳои аҳдномаҳо.

Сохтани вуҷӯҳи узру итоб ва аҳкоми васоиқ ва азкори савобиқ бар ваҷҳи аввалӣ ва охирӣ адо карда ояд. *«Оини нигориш»*

**аҳкоми салтанат** қоидаву қонунҳои подшоҳӣ, ҳукмҳои подшоҳӣ.

Амир Абдулаҳадхон ба иҷрои аҳкоми салтанат ва умури мамлакат напардохта, ба шоирӣ муқайяд шуд. *Садри Зиё*

**аҳкоми шариат** *д.* қонунҳои шариат, фармудаҳои шариат.

[Қутайба] бад-ин тариқ мусулмонӣ ошкоро кард ва аҳкоми шариат бар эшон [аҳли Бухоро] лозим гардонид. *«Таърихи Наршахӣ»*

**аҳкоми шаръ** *ниг.* **аҳкоми шариат;** ◇ **аҳкоми анҷум** *нуҷ.* хусусиятҳои гардиши ситораҳо (аз рӯи илми нуҷуми қадим гӯё вазъияти ситорагон тақдир ва сарнавишти одамонро муайян мекардааст).

Гирифтам худ ба ҳад дилҳои марҳум,
Ҳама аҳкоми анҷум гашт маълум. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аҳком рондан** қонун гузоштан, ҷорӣ кардани қонунҳо.

Рондаӣ бар ҷаҳон ту он аҳком,
Қ-аз хиҷолат рухи замона тар аст. *Анварӣ*

**АҲЛ** *а.* اهل **1.** зан, аёл.

Аҳлу фарзандони худро ҳама бигрифт ва бирафт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аҳлу авлод** зану фарзанд, аъзоёни хонавода, хешу табор.

Чу парвона ба гирдат аҳлу авлод,
Нишаста аз тафарруҷ бо дили шод.
*Бадрии Кашмирӣ*

**2.** халқ, мардум, сокинон, бошандагон.

Чун Искандар ба замини Шимол расид, аҳли он замин ба вай бинолиданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** сазовор, лоиқ; кордон, мутахассис; воқиф, бохабар.

Вазири малики Аҳвоз марде аҳл буд ва фазл дошт аз шеъру адаб. *Носири Хисрав*

Ҳеҷ касро дар он рӯзгор наёфта, ки аҳли ин кор буда бошад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**аҳл гардидан** огоҳӣ пайдо кардан, воқиф ва доно шудан.

Аҳл нагардад ба амома сафеҳ,
Хар нашавад аз ҷули дебо фақеҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **аҳли адам** а) оянддагон, ононе, ки ҳанӯз ба вуҷуд наомадаанд.

Агар аҳли адам донанд меҳнатҳои ишқатро,
Зи бими ошиқӣ ҳаргиз наёянд аз адам берун. *Ҳилолӣ*

б) онҳое, ки аз ҳаёт чашм пӯшидаанд, мурдагон, фаношудагон; **аҳли байт** зану фарзандон, хонавода, аъзои оила.

Аҳли байташ ҳараму дайр зи ҳам нашносад,
Пеши аҳвал сари як роҳ ду раҳ мегардад. *Шавкат*

**аҳли басар** *ниг.* **аҳли басират.**

Басари равшанам аз сурмаи хоки дари туст,
Қимати хоки ту ман донам, к-аҳли басарам. *Саъдӣ*

**аҳли басират** дурандешон, одамони бофаросат, зирак, доно.

Гирифташ даст, к-эй покизасират,
Чароғи дидаи аҳли басират!... *Ҷомӣ*

**аҳли башорат** огоҳони ҳол, донандагони роз, маҳрамони асрор.

Он кас аст аҳли башорат, ки ишорат донад,
Нуқтаҳо ҳаст басе, маҳрами асрор куҷост? *Ҳофиз*

**аҳли бидъат** эҷодкунанда ва тарафдорони унсуру қоидаҳои нав ва мухолифи дин; **аҳли биниш** *ниг.* **аҳли басират.**

Дар чашми аҳли биниш асло тафовуте нест
Дар фасли навбаҳорон дар ранги нав хазонро. *Махфӣ*

**аҳли бирру эҳсон** солеҳон, некувон, ҷавонмардон.

Хирад аз аҳли бирру эҳсон аст,
З-он ки худ хилқаташ бар ин сон аст. *Саноӣ*

**аҳли ботин** аҳли маънӣ, одамони донишманд, хирадмандон.

Бувад маънӣ арӯси нозперо,
Ба чашми аҳли ботин ҷилвафармо. *Ҳозиқ*

**аҳли вафо** вафодорон, соҳибони қавл.

Сар дар раҳи сагони дарат монд Мушфиқӣ,
Худро миёни аҳли вафо сарфароз кард. *Мушфиқӣ*

**аҳли ваҳдат** *д.* касоне, ки ба ягонагии худо эътиқод доранд; аҳли тасаввуф, сӯфиён.

Суолаш ба ҷое шуд аз гуфтугӯй,
Ки аз аҳли ваҳдат бишуд ҳарфҷӯй. *Шодӣ*

**аҳли ваҷду ҳол** сӯфиён; *ниг.* **ваҷд** 2.

Мутриб чӣ парда сохт, ки дар пардаи симоъ
Бар аҳли ваҷду ҳол дари ҳоюҳу бибаст. *Ҳофиз*

**аҳли давлат** подшоҳон, ҳокимон; давлатмандон, сарватдорон.

Басо аҳли давлат ба бозӣ нишаст,
Ки давлат бирафташ ба бозӣ зи даст. *Саъдӣ*

**аҳли дард** а) дардмандон, беморон.

Назар бар ҳоли ман аз чашми беморат аҷаб набвад,
Ки аҳли дард медонанд қадри дардмандонро. *Фузулӣ*

б) *киноя аз* ошиқон; **аҳли дарун** одамони наздик, наздикон, маҳрамони асрор, муқаррабон.

Субҳдаме бо ду-се аҳли дарун
Рафт Фаридун ба тамошо бурун. *Низомӣ*

**аҳли девон** хидматгорони давлатӣ, вазирон, мансабдорон.

Аҳли девон бар асас таъна зананд,
Ки чаро дуздон кунун анбуҳ шуданд? *Румӣ*

**аҳли дида** (ё **дид**) оқилон, доноён.

Бувад равшан ин нукта бар аҳли дид,
Ки менояд аз қуфл кори калид. *Ҷомӣ*

Нашкуфад аз сайри гулшан з-он дили Махфӣ, ки ҳеҷ
Хандаи гул назди аҳли дида кам аз гирья нест. *Махфӣ*

**аҳли дил** аҳли маърифат, аҳли сидқу сафо; соҳибдил, ориф, донишманд.

Чу бишнавӣ сухани аҳли дил, магӯ, ки хатост,
Суханшинос наӣ, ҷони ман, хато ин ҷост!*

**аҳли дувал** арбоби давлат, ҳукуматдорон.

Бештар ин шароби фитнаамал
Мезанад бар димоғи аҳли дувал. *Бедил*

Бояд, ки низоми аҳли дувал дар ин давлат ҷорӣ бошад. *Аҳмади Дониш*

**аҳли дуньё** одамон; дуньёдорон.

Суханро нест пеши аҳли дуньё, Сайидо, қадре
Ба ин ноошнотабъон набудан ошно беҳтар. *Сайидо*

**аҳли завқ** соҳибони истеъдоди адабӣ, наққошӣ, мусиқӣ ва ғ.; **аҳли замин** мардуми рӯи замин, бошандагони рӯи замин.

Ҳарчанд ризқи аҳли замин аст бар фалак,
Соиб, нашуд кушуде аз ин осмон маро. *Соиб*

**аҳли замона** муосирон, ҳамасрон, ҳамаҳдон.

Рифъати аҳли замона қасд кунад з-он-к
Суҳбати аҳли замона ҳеч наярзад. *Анварӣ*

**аҳли зимма** яҳудӣ ва насрониёне, ки дар мамлакатҳои исломӣ ба пардохтани ҷизья ӯҳдадор шуда дар тахти ҳимояти мусулмонон мезистанд; ҷизьядиҳанда.

Ва аҳли Бухоро бештар аҳли зимма буданд ва ҷизья медоданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**аҳли зоҳир** а) риёкорон; касоне, ки ба шакли берунии ҳар чиз диққат дода, ба мазмуни ҳақиқии он эътибор намедиҳанд.

Бас ки яксон аст пеши аҳли зоҳир назму наср,
Сарв ҳам, Шавкат, миёни сабзаҳо мумтоз нест. *Шавкат*

б) ба ақидаи аҳли суннат, одамоне, ки пайрави мазҳаби шиа мебошанд; **аҳли идрок** одамони зирак, бофаросат, тезфаҳм.

Сухан гуфтан бувад кори хатарнок,
Сухан даниста гӯяд аҳли идрок. *Бадрии Кашмирӣ*

**аҳли имон** *д.* мӯъминон, диндорон; **аҳли инъом** *ниг.* **аҳли карам; аҳли иродат** мухлисон ва пайравони тариқат.

Берун бувад аз силсилаи аҳли иродат
Ҳар дил, ки на дар турраи пурпечу хами ӯст. *Ҷомӣ*

**аҳли ирфон** а) орифон, донишмандон, хирадмандон, одамони бомаърифат; б) сӯфиён.

Инони нафс кашидан ҷиҳоди мардон аст,
Нафас шумурда задан зикри аҳли ирфон аст. *Соиб*

**аҳли истеҳқоқ** онҳое, ки интизори ёрианд, мӯҳтоҷон, мустаҳиққон.

Мири асас маро яке аз аҳли истеҳқоқ гумон карда пурсид, ки: «Домулло барои чӣ муҳим омадаанд?» *Аҳмади Дониш*

**аҳли истибсор** *ниг.* **аҳли басират.**

В-агар ба ҷилваи товус шӯхие кардам,
Ба чашми нуқс набинандам аҳли истибсор. *Саъдӣ*

**аҳли иқтоъ** *таър.* ба иқтоъ ноилшудагон, касоне, ки подшоҳ ба онҳо ба таври инъом ва мукофот замин, деҳ ва ё мулке додааст.

З-он гурӯҳ он, ки аҳли иқтоанд,
Ҳама аз дасти ту ҷаҳондоранд. *Анварӣ*

**аҳли кайл** савдогарон.

В-ар бувад аҳли кайлу вазну зироъ,
Набвадаш з-офтоби сидқ шиоъ. *Ҷомӣ*

**аҳли калом** суханварон, адибон.

Ҳофиз ар майл ба абрӯи ту дорад, шояд,
Ҷой дар гӯшаи меҳроб кунанд аҳли калом. *Ҳофиз*

**аҳли камол** ба камол расидагон, аҳли фазлу дониш.

З-ин ғазал дардест, Ирсӣ, дар дили аҳли камол,
К-аш зи Ҳозиқ ҳам нахоҳад ёфт дарди мо ба хоб. *Ирсӣ*

**аҳли карам** сахиён, ҷавонмардон, одамони босаховат, кушодадаст, олиҳиммат.

Сели сиришки ман наравад з-остони ту
Чун соиле, ки бар дари аҳли карам нишаст. *Ҷомӣ*

**аҳли кимиё** а) кимиёгарҳо, ононе, ки бо илми кимиё машғуланд; б) фиребгарон, ҳилагарон, маккорон; **аҳли китоб** *д.* яҳудиён, исавиён ва мусулмонон, ки диншон дорои китоби муқаддас («Таврот», «Инҷил», «Забур», «Қуръон») мебошад; **аҳли корвон** корвониён, сафаркунандагон бо корвон.

Ба боғи даҳр чун шабнам надорам хобу осоиш,
Чу аҳли корвон по дар рикобам метавон гуфтан. *Сайидо*

**аҳли мазҳаб** диндорон, мӯътақидони дин; пайравони мазҳабе.

Шавад гар аҳли мазҳабро хабар аз машраби риндон,
Бигардонанд мазҳабҳо, биёмӯзанд машрабҳо. *Ҳилолӣ*

**аҳли малоҳат** малеҳон, зебоён, хушрӯён, соҳибҷамолон.

Ҳар куҷо ҳалқа занад аҳли малоҳат, чу дилам
Ҳалқаи гӯши туро дид, аз он ҳалқа рамид. *Ҷомӣ*

**аҳли маърифат** а) орифон, доноён, ҳакимон.

Ҳикмат дар урфи аҳли маърифат иборат аст аз донистани чизҳо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Бас аҳли маърифат, ки зи бегона офате
Эҳсос карду дар канафи ошно гурехт. *Ҷомӣ*

б) сӯфиён; **аҳли муртоз** риёзаткашон, зоҳидони риёзаткаш.

Овардаанд, ки яке аз аҳли муртоз, ки соҳиби кашф буд, ба дари масҷид рафт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**аҳли мурувват** ҷавонмардон, инсондӯстон; одамони олиҳиммат.

Агар касе аз хиёнати маҳрамони ҳарами хеш ҳилм варзад, ақлан ва шаръан ва урфан мазмум бувад ва аз назари аҳли мурувват соқит шавад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**аҳли назар** мардумони бофаросат, одамони зирак.

Чашмат аз гӯшаи тақво бадар овард маро,
Масту ғалтон сӯи аҳли назар овард маро. *Камоли Хуҷандӣ*

**аҳли ниёз** мӯҳтоҷон, эҳтиёҷмандон, бенавоён.

Бихрому боз ҷилва деҳ он сарви нозро,
Помоли хеш кун сари аҳли ниёзро. *Ҷомӣ*

**аҳли олам** ҷаҳониён, мардумон, одамон.

Моҳ мутлақо махфӣ шавад аз назари аҳли олам. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**аҳли пеша** ҳунармандон, косибон.

Зертари эшон барзигарон ва аҳли пеша нишонд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аҳли рақам** мутахассиси ҳисоб, риёзиётдон.

Аз бахти сиёҳ нест гурез аҳли рақамро,
Бечок кӣ дидаст гиребони қаламро! *Соиб*

**аҳли риё** риёкорон, қаллобон, одамони дурӯя, мунофиқ, сохтакор.

Куфр мехонанд бедардон, Фузулӣ, ишқро,
Гар дар ин аҳли риё ислом бошад, кофирам. *Фузулӣ*

**аҳли роз** маҳрамон, ҳамрозон, сирдонон; аҳли дард.

Бозии чарх бишканадаш байза дар кулоҳ,
Зеро ки арзи шуъбада бо аҳли роз кард. *Ҳофиз*

**аҳли рой** одамони донишманд, соҳибони ақлу тадбир.

Ду тан парвар, эй шоҳи кишваркушой,
Яке аҳли ҳиммат, дигар аҳли рой. *Саъдӣ*

**аҳли сайф** шамшерзан, сипоҳӣ, сарбоз; сарбозон.

Ва барои дафъи аъдо ва қитолу ҷидол аҳли сайфро махсус донад. *Аҳмади Дониш*

**аҳли салоҳ** *д.* тақводор; тақводорон.

Ишқат хабар зи олами беҳушӣ оварад,
Аҳли салоҳро ба қадаҳнӯшӣ оварад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аҳли санам** бутпараст; бутпарастон.

Гуфт ҳақ: Гар фосиқӣ в-аҳли санам,
Чун маро хонӣ, иҷобатҳо кунам. *Румӣ*

**аҳли саодат** саодатмандон, хушбахтон, осудаҳолон, некуаҳволон.

Бувад кимиё қурби аҳли саодат,
Ҳумо мағзи давлат кунад устухонро. *Соиб*

**аҳли сафо** баҳрагирандагон аз лаззатҳои дунё.

Ҷомӣ, ба базми аҳли сафо меравӣ, нахуст
Дил пок кун зи васвасаи тавбаву салоҳ. *Ҷомӣ*

**аҳли суннат** сунниён, мусулмононе, ки пайрави мазҳаби суннианд; **аҳли сурат** зоҳирбинон.

Маро аҳли сурат бад-ин нагараванд,
Ки абдол дар обу оташ даванд. *Саъдӣ*

**аҳли сухан** а) суханварон, нотиқон, суханпардозон, суханороён; сухансанҷон; б) доноён.

Бештар аҳли сухан ноком рафтанд аз ҷаҳон,
Тутиёнро хушклаб аз шаккаристон бурдаанд. *Сайидо*

**аҳли табъ** одамони боистеъдод; шоирон.

Эй аҳли табъ, ошиқию шоирӣ балост,
З-ин ҳар ду пур ба мардуми доно газанд шуд. *Савдо*

**аҳли талаб** *ниг.* **аҳли ниёз; аҳли тамаъ** одамони ҳарис.

Дидаи аҳли тамаъ ба неъмати дунё
Пур нашавад, ҳамчунон ки чоҳ ба шабнам. *Саъдӣ*

**аҳли тамиз** одамони оқил, доно, хушёр; **аҳли тариқат** *д.* зоҳидон, сӯфиён; **аҳли таслис** аҳли насоро, христианҳо; **аҳли тақво** порсоён, худотарсон, парҳезгорон.

Ридои аҳли тақво бодбони киштии май шуд,
Лаби майгуни ӯ то рехт дар паймона саҳборо. *Соиб*

**аҳли улум** соҳиби илмҳо, соҳибилм. *Соиб*

Шунидам, ки бигрист султони Рум,
Бари некмарде зи аҳли улум. *Саъдӣ*

**аҳли уқул** соҳибони ақл; ҳакимҳо, оқилон, хирадмандон.

Ба дарди ишқ бисозу хамӯш шав, Ҳофиз,
Румузи ишқ макун фош назди аҳли уқул! *Ҳофиз*

**аҳли фитнат** зиракон, доноён, хушёрон.

Бар мароёи замоири хуршедмаосири аҳли фитнату асҳоби хибрат зоҳир ва возеҳ аст, ки умри азиз чун барқ дар гузар аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**аҳли фитрат** одамони доно ва хирадманд.

Аҳли фитрат пахтаро ҳаргиз намегӯянд пашм. *Савдо*

**аҳли хибрат** одамони воқиф, кордон, одамони ботаҷриба.

Нисбати ӯ наздики аҳли хибрат муҳаққақ аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аҳли хилват** гӯшанишинон, ибодаткунандагон; **аҳли хирад** оқилон.

Бар онам, ки шояд зи аҳли хирад
Ба хондан равонам ба ёд оварад. *Савдо*

**аҳли хок** мурдагон, даргузаштагон.

Гиёҳу гул ҳама аз хок сар бурун карданд,
Зи аҳли хок надонам хабар чӣ оварданд. *Исмат*

**аҳли шавкат** одамони соҳибҷоҳу ҷалол, одамони олимансаб; подшоҳон.

Бияфшон ҷуръае бар хоку ҳоли аҳли шавкат бин,
Ки аз Ҷамшеду Кайхисрав ҳазорон достон дорад. *Ҳофиз*

**аҳли шариат** диндорон.

Сари ҷанг аст бо Маҷнун аз он аҳли шариатро,
Ки дар дарси муҳаббат нуктае бо ҳар сухан гирад. *Махфӣ*

**аҳли шинохт** *аҳли маърифат.*

Аз ин пас чӣ гӯяндам аҳли шинохт,
Ки нақши рухаш дид, ҷон дарбибохт. *Хоҷу*

**аҳли шуур** соҳибидрок, соҳибфаросат, оқилон, донишмандон.

Бош дар ҳар нафас зи аҳли шуур,
Ки ба ғафлат гузашт ё ба ҳузур? *Ҷомӣ*

**аҳли шуҳуд** а) ҳозирон, гувоҳон; б) мушоҳидакорон, равшанбинони ҳақиқат.

Аён аст дар чашми аҳли шуҳуд
Ҳамин силсила то ба асли вуҷуд. *Бедил*

**аҳли эҳтиёҷ** *ниг.* **аҳли ниёз.**

Вуҷуби садди фоқаи аҳли эҳтиёҷ бар қадри неъмат аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**аҳли яқин** а) одамони ҳақиқатшинос, хирадмандон, муҳаққиқон; б) *д.* порсоён, сӯфиён.

Ба соҳибдилон ҳамдаму ҳамнишин,
Ватан карда дилҳои аҳли яқин. *Яҳъёи Себак*

**аҳли ғадр** хиёнаткорон, фиребгарон, маккорон; **аҳли қалам** нависандагон, шоирон; котибон.

Барои ҷамъи мол ва қатъи даовӣ ва низоъ аҳли қаламро насб гардонад. *Аҳмади Дониш*

**аҳли қиёс** ҳакимҳо, мантиқдонон.

Тавон гуфтан ин бо ҳақоиқшинос,
Вале хурдагиранд аҳли қиёс. *Саъдӣ*

**аҳли қол** аҳли илмҳои зоҳирӣ, олимони илмҳои мадрасагӣ, онҳое, ки танҳо илмҳои расмиро таҳсил кардаанд.

Он ду шахс аз вай суол карданд, ки симоъ ҳалол аст ё ҳаром? Қозӣ гуфт: Бар аҳли қол ҳаром ва бар аҳли ҳол ҳалол. *«Таърихи Фаришта»*

**аҳли қубур** мурдагон, даргузаштагон.

Ин аҳли қубур хок гаштанду ғубор,
Ҳар зарраю ҳар зарра гирифтанд канор.
Оҳ, ин чӣ шароб аст, ки то рӯзи шумор
Бехуд шудаву бехабаранд аз ҳама кор! *Хайём*

**аҳли қудсӣ** фаришта, фариштаҳо.

Магар ки аҳли қудсӣ бувад, ки иллати вуҷудро ташхис карда бошад. *Аҳмади Дониш*

**аҳли ҳарам** маҳрамон, бошандагони ҳарам; **аҳли ҳарб** ҷанговарон, лашкариён.

Чун хабар ба Қутайба расид, бозгашт, ҳар кӣ дар Пайканд аҳли ҳарб буд, ҳамаро бикушт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**аҳли ҳасад** одамони бахил, бадрашк, нотавонбин.

Лек метарсам, ки аз аҳли ҳасад
Офате дар рӯзгори ман расад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**аҳли ҳиросат** деҳқонон, кашоварзон.

Ободонии мамлакат... ба саъю кӯшиши аҳли ҳиросат манут аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**аҳли ҳирфа** ҳунармандон, санъаткорон, пешаварон.

Давлатмандони пешин бо мардуми бозорнишин ва аҳли ҳирфа сӯҳбат кам доштанд. *«Нигори дониш»*

**аҳли ҳис** *фалс.* файласуфоне, ки ҳисро манбаи дониши инсон медонанд; **аҳли ҳол** а) онҳое, ки аз моҳияти чизҳо огоҳ гардидаанд; б) аҳли тасаввуф; **аҳли ҳоҷат** *ниг.* **аҳли ниёз.**

Дили аҳли ҳоҷат ҷароҳат бувад,
Бар ӯ дасти бикшода роҳат бувад. *Ҷомӣ*

**аҳли ҷунун** девонаҳо.

Ишқ аз доираи ақл бурун кард маро,
Дохили силсилаи аҳли ҷунун кард маро. *Фузулӣ*

**аҳл сохтан** ба итоат даровардан.

Аҳмад бори дигар лашкар бад-он диёр фиристода, эшонро аҳл сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲЛАН** *а.* اهلاً *калимаи нидо* хуш омадӣ!, хуш омадед!

Ба кас таваққӯи аҳлан ва марҳабан дорад. *Убайди Зоконӣ*

**АҲЛИ(Й)ЯТ** *а.* اهليت **1.** лаёқат, истеъдод.

Гуфтам, ӯро тасаввур шавад, ки маро дар фазл мартабаест зиёдат..., қиёс кунад, ки маро аҳлият чист. *Носири Хисрав*

**2.** шоистагӣ, сазоворӣ, арзандагӣ; авлоӣ, беҳтарӣ.

Ман надидам дар ҷаҳони ҷустуҷӯ
Ҳеҷ аҳлийят беҳ аз хулқи накӯ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**АҲЛОМ** *а.* احلام *ҷ.* **ҳулм.**

**АҲЛУЛЛОҲ** *а.* اهل الله диндорон.

**АҲЛӢ** *а.* اهلی унсгирифта, одаткарда; ромшуда, хонагӣ.

Анвои ашҷор падид омад аз дарахтони кӯҳӣ ва аҳлӣ ва ғайра. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АҲМАР** *а.* احمر сурх.

Дар миёни хонаҳо аз гавҳари маҷлисфурӯз
Тӯда-тӯда буссаду ёқуту лаъли аҳмар аст. *Муиззӣ*

**заҳаби аҳмар** тиллои сурх.

...Фаровон физзаи холис ва заҳаби аҳмар бурун оранд. *Аҳмади Дониш*

**маи аҳмар** шароби сурх.

Оташ ба мағзам аз маи аҳмар гирифтааст,
Ин пунба аз фурӯғи гуҳар даргирифтааст. *Соиб*

**АҲМАҚ** *а.* احمق аблаҳ, гӯл, бефаросат, бефаҳм.

Гар баде гуфт ҳасудею рафиқе ранҷид,
Гӯ: Ту хуш бош, ки мо гӯш ба аҳмақ накунем. *Ҳофиз*

Аҳмақе гуфту аблаҳе бовар кард. *Зарбулмасал*

**АҲМАҚӢ** احمقی аҳмақ будан.

Қозӣ шабе китобе ба назараш омад, ки бузургон гуфтаанд: «Сари кӯчаку риши дароз нишони аҳмақист». *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**АҲМОЛ** *а.* احمال *ҷ.* **ҳимл.**

Осори раҳмате, ки ҷаҳон сар ба сар гирифт,
В-аҳмоли миннате, ки фалак зери бор кард... *Саъдӣ*

**аҳмолу асқол** бору банд.

Нухуст аҳмолу асқоли бародарони Ибни Яминро тафаҳҳус намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲОДИС** *а.* احاديث *ҷ.* **ҳадис.**

Ба вақти суханҳои ҳикматбаён
Аҳодису оят равон бар забон. (3) *Шодӣ*

**АҲОЛӢ** *а.* اهالی *ҷ.* аҳл 2.

Лашкаркашӣ ва дурии мақосид ва харобии дашт аҳолии эшонро ба таваҷҷӯҳ андохт. *Аҳмади Дониш*

**АҲОСИН** *а.* احاسن *ҷ.* **аҳсан** чизҳои беҳтарин, хубиҳо.

[Рой] аз ҳукамо ва нудамо тафосили маҳосини авсоф ва аҳосини аҳлоқ истифсор кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АҲРИМАН||АҲРАМАН||ОҲАРМАН||ҲАРИМАН** || اهریمن اهرمن||آهرمن||هریمن **1.** қувва ва рӯҳи бадӣ ва раҳнамои бадиҳо дар дини зардуштӣ буда; аз калимаи ангромайнью (дар Авесто), ки бадандеш гуфтан аст, гирифта шудааст; **2.** дев, шайтон, ҷин.

Чу бар тезрав борагӣ барнишаст,
Бирафт, Аҳриманро ба афсун бибаст. *Фирдавсӣ*
Ситезоварӣ кори Оҳарман аст,
Ситеза ба пархош обистан аст. *Асадӣ*

**АҲРОР** *а.* احرار *ҷ.* **хур** III||**хурр.**

Шеъри ӯ бад-он дараҷа расида бошад, ки дар саҳифаи рӯзгор мастур бошад ва бар алсинаи аҳрор мақрӯъ, бар сафоеҳ бинависанд. (2) *Низомии Арӯзӣ*
Дар маҷлиси аҳрор се чиз асту фузун беҳ
В-он ҳар се кабоб асту рубоб асту шароб аст. (2) *Манучеҳрӣ*

**АҲСАН** *а.* احسن аз ҳама беҳтар, некӯтар, аълотар, авлотар.

Сари афсонаҳои ростмазмун,
Ки гуфташ аҳсани ҳар қисса бечун... *Нозим*

**ба ваҷҳи аҳсан** ба беҳтарин роҳу равиш.

Ҳамвора бо якдигар пинҳон машварат мекарданд, ки он мулк ба ваҷҳи аҳсан ва тариқи асҳал мусаххари ӯ шавад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**АҲСАНТ** *а.* احسنت *калимаи нидо* офарин, марҳабо, зеҳ, шод бош!

Пароканда гӯе ҳадисам шунид,
Ҷуз аҳсант гуфтан тариқе надид. *Саъдӣ*
Зад рақам дар сифати ҳусни ту Шоҳин ғазале,
Ки ҷуз аҳсант касеро нарасад ҳадди ҷавоб. *Шоҳин*

**АҲСАНУЛҚИСАС** *а.* احسن‌القصص некӯтарини қиссаҳо; *киноя аз* қиссаи Юсуф, ки дар Қуръон зикр ёфтааст.

Ҳадиси Юсуфи мисрӣ, ки аҳсанулқисас аст,
Касе ба сӯз бихонад чу пири канъонӣ? *Камоли Хуҷандӣ*
Бас дилкаш аст қиссаи хубон в-аз он миён
Ту Юсуфиву қиссаи ту аҳсанулқисас. *Ҷомӣ*

**АҲФОД** *а.* احفاد *ҷ.* **хафид.**

Чун эшон даргузаштанд, фарзандон ва аҳфоди онҳо чандин қарн подшоҳӣ мекарданд. *«Таърихи Фаришта»*

**АҲШО(Ъ)** *а.* احشا(ء) *ҷ.* ҳашо даруни шикам, рӯдаҳо.

Чун мор ҳама бар тани ӯ битаркад андом,
Чун нор ҳама дар шикамаш хун шавад аҳшо. *Ватвот*
Шоҳ Шуҷоъ шамшере бар Мавлоно Рукнуддин зад, ки аҳшои ӯ зоҳир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲШОМ** *а.* احشام *ҷ.* **ҳашам.**

...Ки он тирагарде, ки чун шом буд,
На гарди сипаҳ, гарди аҳшом буд. *Ҳотифӣ*

Сунохон беэътидолӣ карда, ба зану фарзанду аҳшоми ҳисор дастдарозӣ мекард. *«Таърихи Фаришта»*

**АҲЬЁ** *а.* احیا *ҷ.* **ҳай** II 1.

Мо чунон пиндоштем, ки Амр дар зумраи аҳьёст. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲЬЁНАН** *а.* احیانا **1.** баъзан, гоҳо, гоҳ-гоҳ, баъзе вақт.

Хоҷа Ҳофз ба дарвешону орифон сӯҳбат доштӣ ва аҳёнан ба сӯҳбати ҳукком ва судур расидӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** иттифоқан, тасодуфан.

Дар мамлакати ӯ номи дузд касе нашунидӣ; агар аҳьёнан моли тоҷире ё фақире дузд мебурд, ... аз хазона ба ва расонидӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**АҲҚАР** *а.* احقر ҳқир, ҳақиртар, ночиз.

Духтар... гуфт: ... Агар шумо аз ман безоред ва маро ба ин аҳқар матоъи дуньявӣ мефурӯшед, ман аз шумо безор нестам. *«Таърихи Фаришта»*

**АҲҚАРӢ** احقری мансуб ба аҳқар, ҳақирӣ, ночизӣ.

Ҳарчанд офтоб барорад бузургият,
Беранг зӣ чу зарраи мавҳум аз аҳқарӣ! *Бедил*

**АҲҚОД** *а.* احقاد *ҷ.* **ҳиқд.**

Ҳаст ӯ миқрози аҳқоду ҷидол,
Қотеи ҷанги ду хасми қилу қол. *Румӣ*

**АҲҚОФ** *а.* احقاف *ҷ.* **ҳиқф.**

Он қитъаи абри сиёҳро ба ҷониби аҳқоф бар сари қавми Од фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҲҶОР** *а.* احجار *ҷ.* **ҳаҷар** I.

Чун оҳани суда, ки бувад бар табақе-бар,
Дар зери табақ монда зи миғнотис аҳҷор. *Манучеҳрӣ*
Дил макун дар судани аҳҷор реш,
Даст бар ҳам судане дорад ба пеш. *Бедил*

◇ **аҳҷори карима** сангҳои қиматбаҳо, ҷавоҳирот.

**АҶАБ** *а.* عجب чизе, ки сабаби ҳайронӣ аст, ҳайратовар, ҳайратангез, тааҷҷубовар, шигифт.

Аҷаб он буд, ки аҳли ин саноат [бофандагӣ] ба Хуросон рафтанд баъзе ва он ҷӣ олати ин шуғл буд, бисохтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*
Диданд сиришкам ҳама ҳамсояву гуфтанд:
Ин сел аҷаб, гар набарад хонаи моро. *Камоли Хуҷандӣ*

**аҷаб доштан** (**ё кардан, мондан**) тааҷҷуб кардан, ҳайрон шудан, мутаҳайир шудан.

Зи рӯзгор, Фузулӣ, шикояте дорам,
Аҷаб мадор, ки аз рӯзгор менолам. *Фузулӣ*
Зи бас хандиданаш Юсуф аҷаб кард,
Зи вай ному нишони вай талаб кард. *Ҷомӣ*
Холид заҳр фурӯ бурд ва ҳеҷ мазаррат ба вай нарасид, Абулмасеҳ дар аҷаб бимонд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**АҶАЗА** *а.* عجزه *ҷ.* **оҷиз.**

Дасти тағаллуби мутағаллибон аз домани зуафо ва аҷаза кӯтоҳ гардонӣ. *«Равзат-ус-сафо»*
Ситаме бар аҷаза ва зуафо раво доштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**АҶАЛ** I *а.* اجل **1.** муддат, мӯҳлат, вақт, ҳангом; **2.** интиҳои умр, марг.

Ҳар он кас, ки зод ӯ зи модар, бимурд,
Зи дасти аҷал ҳеҷ кас ҷон набурд. *Фирдавсӣ*

Қади хамидаи моро аҷал камин карда,
Нишаста сели ҳаводис ба сояи пули мо. *Сайидо*

**аҷали мавъуд** марги муқаррар, марги ҳатмӣ.

Аҷали мавъуд шарбати заҳролуди маргро ба лаби эшон чаконад. «*Фатҳнома*»

**аҷали муаллақ** марги ногаҳонӣ.

**АҶАЛ** II||**АҶАЛЛ** *а.* اجل ҷалилтар, бузургтар, калонтар, боҷалолтар.

Эй мири а ҷ а л чун аҷал оядат, бимирӣ,
Ҳарчанд ки бо иззу ҷамоливу ҷалолӣ.
*Носири Хисрав*

Мардуми зиёнрасидаро тафаккуди аҳвол камобеш бикунад, ки аъзами садақот ва аҷалли ҳасанот аст.
*Аҳмади Дониш*

**АҶАЛ** III *а.* عجل шитоб, шитобкорӣ, саросемагӣ, таъҷил.

Наъли паи ӯст чарх, к-аз аҷали дасти ӯ
Он даҳу ду наргиса бар сари айвони ӯ. *Хоқонӣ*

**АҶАЛА**||**АҶАЛАТ** *а.* عجلت||عجلة *ниг.* **аҷал** III.

...Ба пои аҷалат ва қудуми суръат ба тараддуд дарнаёмада. «*Таърихи Фаришта*»

**АҶАЛГИЁ** اجل گیا решаи заҳрноки як навъ гиёҳ, аконит.

Ахтароне, ки ҳолгардонанд,
Теғи ӯро аҷалгиё донанд. *Саноӣ*

**АҶАЛЛ** *а.* اجل *ниг.* **аҷал** II.

**АҶАМ** I *а.* اجم ҷангал, беша.

Эй ки аз адли ту шери аҷам оҳубараро,
Бе забон парварадаш дар даҳани худ чу забон.
*Бадри Чоҷӣ*

**АҶАМ** II *а.* عجم **1.** мардумони ғайри араб; қавмҳои форсу тоҷикзабон; **2.** мулк ва сарзамини форсу тоҷик.

Басе ранҷ бурдам дар ин соли сӣ,
Аҷам зинда кардам бад-ин порсӣ. *Фирдавсӣ*

Дар Аҷам афтод марде аз Араб,
Монд аз ин шаҳри Аҷам андар аҷаб. *Аттор*

◇ **ҳавои Аҷам** номи оҳанге аз «Шашмақом».

Дар базми мо нишасту ҳавои Аҷам шунид,
Он кас, ки майли нағмаи хорогудоз дошт. *Шоҳин*

**АҶАМӢ** عجمی мансуб ба аҷам II.

Ба шайхи шаҳр мағӯ, Ҷомиё, ҳикояти ишқ,
Маҷӯй аз аҷамӣ фаҳми нуктаи арабӣ. *Ҷомӣ*

**АҶВАД** *а.* اجود нектар, хубтар, беҳтар.

Соли имсоли ту зи пор аҷвад,
Рӯзи имрӯзи ту зи дӣ атьяб. *Фаррухӣ*

**АҶВИБА** *а.* اجوبة *ҷ.* **ҷавоб.**

Сукрот ... ҳамаро ба аҷвибаи соиба мақрун дошт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**АҶДОД** *а.* اجداد *ҷ.* **ҷад(д).**

Аҷдоди ман ба мири мушон такья мекунад,
Имрӯз дар баробари ман кист дар ҷаҳон? *Сайидо*

Ҳар расме, ки аҷдоди ӯ карда буданд, танфиз кард. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**АҶЗ** *а.* عجز нотавонӣ, сустӣ, камзӯрӣ, беҳолӣ, заъф, оҷизӣ.

Аҷзи касон мангару бозуи хеш,
Хок маяфкан ба тарозуи хеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Он ки ӯ дам мезанад аз аҷз, кист?
Ғояти ин кор ба ҷуз аҷз чист? *Ҷомӣ*

**аҷзу ниёз** нотавонию мӯҳтоҷӣ.

Аз вай ҳама мастию ғурур асту такаббур,
В-аз мо ҳама бечорагию аҷзу ниёз аст. *Хофиз*

**аҷзу қусур** оҷизиву айбдорӣ.

Лоҷарам мӯътариф ба аҷзу қусур
Мефиристам таҳийяте аз дур. *Ҷомӣ*

**АҶЗО** *а.* (اجزا(ء *ҷ.* **ҷузъ**||**ҷузв.**

Ғазаб... бар мисоли хамр аст, ки дар аъзову аҷзои майхора равон аст. *Авфӣ*

Бедил, аҷзои ҷаҳон пайкари бетимсолест,
Ҳайрати оинавори ту дуҷор аст ин ҷо. *Бедил*

**аҷзои тан** ҷузвҳои бадан, аъзои бадан.

Мурдае дидам, парешон гашта аҷзои танаш,
Карда манзил устухони каллаашро мору мӯр.
*Фузулӣ*

**АҶИБ** *а.* عجیب *ниг.* **аҷаб.**

Гуфтанд: Зи Навфал ин ғариб аст,
Ин ҳукму ҳукумати аҷиб аст! *Ҳилолӣ*

Хосияти аҷиб ба шохам навиштаанд,
Ҳар кас нигоҳ дошт, гурезанд ҷинниён. *Сайидо*

**АҶИБА** *а.* عجیبة *муаннаси* **аҷиб.**

Мулло Абдулмаҷиди Музтарибро дар ин боб ашъори аҷиба воқеъ шуда... *Садри Зиё*

**АҶИЛЛА** *а.* اجلة *ҷ.* **ҷалил.**

Дар хонаи амир Муҳаммад Солеҳ... ҷамъе аз аҷиллаи шуаро ва аиззаи фузало ҳозир буданд.
*Восифӣ*

Волиди ин ҷаноб аз ҷумлаи аҷиллаи уламои номдори ин диёр ба шумор омада... *Садри Зиё*

**АҶИННА** *а.* اجنة *ҷ.* **ҷанин.**

**АҶИР** *а.* اجیر муздур, нӯкар, коргари дастмуздгир, ятим.

Хавфу рӯъб бар аҷиру мустаъҷир гумошт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**АҶИРӢ** اجیری нӯкарӣ, хизматгорӣ.

Осия волидаи Мусоро ба аҷирӣ гирифт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**АҶЛОФ** *а.* اجلاف *ҷ.* **ҷилф.**

Хирадмандро, ки дар зумраи аҷлоф сухан бибандад, шигифт мадор. *Саъдӣ*

Ёфт аз дастбурди ин аҷлоф
Ҷайби ҳар дона сад ҳазор шикоф. *Бедил*

**АҶМАИН** *а.* اجمعین *ҷ.* **аҷмаъ.**

**АҶМАЛ** *а.* اجمل ҷамилтар, хубтар, зеботар, некӯтар.

**АҶМАЪ** *а.* اجمع ҳама, ҳамагӣ.

**АҶНАБИЯ** *а.* اجنبیة *муаннаси* **аҷнабӣ.**

Шахсеро бо зани аҷнабия дид, хамр дар пеш ниҳода. *Аҳмади Дониш*

**АҶНАБӢ** *а.* اجنبی хориҷӣ; бегона.

Зоғ гуфт: Ин шутур дар миёни мо аҷнабист.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

Аҷнабӣ афтода дар хоне чунон,
Чун фақире дар миёни мунъимон.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**АҶНИҲА** *а.* اجنحه *ҷ.* **ҷаноҳ.**

**АҶНОБ** I *а.* اجناب *ҷ.* **ҷанб.**

**АҶНОБ** II *а.* اجناب *ҷ.* **ҷунуб.**

Чун Зол ба тифлӣ шудаам пир зи аҳдос,
З-он аст, ки радкардаи аҳрораму аҷноб. *Хоқонӣ*

**АҶНОД** *а.* اجناد *ҷ.* **ҷунд.**

Тоҷиддин ба дари қалъа рафт, аҷноди акрод ӯро роҳ надоданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Олоти таъну зарб аз тиру камон ва сайфу синон ва гурзу ханҷару сипару зиреҳи бисьёр бар аҷнод қисмат ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҶНОС** *а.* اجناس *ҷ.* **ҷинс.**

Зи ман ёфт аҷноси олам навӣ,
Шудам оламе нав, вале маънавӣ. (2) *Ҷомӣ*

Фарангиён... аз тиҷорати аҷноси мазкур монеъ омаданд. (2) *«Таърихи Фаришта»*

**аҷноси мухталифа** чизҳои гуногун, ҷинсҳои гуногун, ҳархела; **аҷноси фосид** матои хароб, ҷинсҳои пӯсида, чизҳои вайроншуда.

Муҳассили номуассили умед ҷуз матои косиди андӯҳ ва ғайри аҷноси фосид бори хотир фузунтар аз кӯҳ ба тан наёварад. *Восифӣ*

**АҶОИБ** *а.* عجائب чизҳои аҷибу ғариб.

[Назар] бисьёр аҷоибу ғароиб дар он сафар дид. *Яҳъёи Себак*

**АҶОИБОТ** *а.* عجائبات *ҷ.* **аҷоиб.**

[Назар] дар он шаҳр аҷоиботу ғароиботи бисьёр дид. *Яҳъёи Себак*

...Баъд аз понздаҳ рӯз ва дидани аҷоиботи бисьёр ба соҳили муҳит расидем. *Аҳмади Дониш*

**АҶОИБХОНА** عجائبخانه хонаи аҷоибот, ҷои ҳайратангез, музей; ◊ **ин аҷоибхона** *киноя аз* дуньё.

То тавонӣ, дар нигористони чашмаш кун назар,
Эй басо афсун, ки бошад ин аҷоибхонаро. *Туғрал*

**АҶОИЗ** *а.* عجائز *ҷ.* **аҷуз.**

Ба ҷузъият сар фуруд овардан кори аҷоиз тавонад буд. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аварот ва аҷоиз забон ба нафрини ӯ кушода мегуфтанд... (2) *«Таърихи Фаришта»*

**АҶОНИБ** *а.* اجانب *ҷ.* **аҷнабӣ.**

Ақорибу аҷониб бар бузургӣ ва саёдати ӯ сухан надоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**АҶР** *а.* اجر мукофот, музд, подош, иваз, бадал.

Дило, дар ошиқӣ собитқадам бош,
Ки дар ин раҳ набошад кор бе аҷр. *Ҳофиз*

Бад-ин ният он чи дар муддати никоҳ аз ранҷу тааб, ки бинад музде ва аҷре, дар девони амалаш мусаббат гардад. *Аҳмади Дониш*

**АҶРОМ** *а.* اجرام *ҷ.* **ҷирм.**

Аз уқулу аносиру аҷром
Ҳамаро бар тараддуд аст иқдом. *Бедил*

Ҳаме то ки аҷроми анҷум баҷост,
Зи осеби даврон ба раббулъибод... *Шоҳин*

**аҷроми нуҳус** ситораҳои наҳс.

В-аҷроми нуҳусро ба як бор
Дар толеи офият қирон аст. *Анварӣ*

**аҷроми самовӣ** ҷисмҳои осмонӣ; *киноя аз* ситораҳо.

Нашъаи инсонӣ ... чун ба ҳуллияи эътидоли мизоҷу таъдили қувои ҷисмонӣ ва нафсонӣ мутаҳаллӣ гардад, ... шабеҳ ба аҷроми самовӣ бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**аҷроми улвӣ** ситораҳои осмон.

Сутурлобдонони ахтаршинос
Гирифтанд з-аҷроми улвӣ қиёс. *Хоҷу*

**аҷроми фалак** ситораҳо; сайёраҳо; **аҷроми чарх** *ниг.* **аҷроми фалак.**

Ту аз риҷолию аҷроми чархро расм аст,
Ки корҳои азим оварад ба пеши риҷол. *Муиззӣ*

**АҶСОД** *а.* اجساد *ҷ.* **ҷасад.**

Эътимод бар салобати аҷсом ва қуввати аҷсоди худ намуданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**АҶСОМ** *а.* اجسام *ҷ.* **ҷисм.**

Ҷисм ҳам аз танаввӯи ашкол
Васфи касрат гирифту шуд аҷсом. (1) *Ҷомӣ*

**аҷсоми басит** ҷисмҳои ғайримураккаб, содда.

Мардумон гуфтанд, ки ин чаҳор аҷсоми басит, ки эшонро аносир хонанд, табоҳ шаванд. *Ибни Сино*

**АҶУЗ** *а.* عجوز **1.** пир, фартут; **2.** пиразан, кампир.

Аҷузе, к-ӯ кунад гулгуна бар рӯй,
Чу тавсан з-уштур аз вай рам хӯрад шӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

Нест нури субҳ, пиндорӣ, шаби ҳаҷри ту чарх
Карда бар сар чун аҷузи мотамӣ чодар сафед. *Шоҳин*

◊ **аҷузи хушкпистон** *киноя аз* дуньё.

**АҶУЗА** *а.* عجوزه зани пир, пиразан, кампир.

Аҷуза ҷавоб дод, ки номуси малик ба зулм мешиканад, на ба адл. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

◊ **аҷузаи фартут** *киноя аз* дуньёи кӯҳна.

**АҶУЛ** *а.* عجول бисьёр шитобкунанда, шитобкор, бошитоб.

Гунҷишк бин, ки сӯҳбати шоҳинаш орзӯст,
Бечора дар ҳалоки тани хештан аҷул. *Саъдӣ*

Сабоҳе аз ин фикр будам малул,
Ки гетӣ ғаюр асту даврон аҷул. *Шоҳин*

**АҶФОН** *а.* اجفان *ҷ.* **ҷафн.**

Наргиси чашм аз ғунчаи аҷфон шукуфта шуд, дида бикушодам. *Авфӣ*

# Б

**Б** ҳарфи дуйӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ب; *ниг.* бо I, бе II.

**Б-** ب *шакли шеърии пешоянди* **ба** I.

Басо хирман, ки оташ дарзадӣ б-аш,
Ҳанӯзат оби шӯхӣ зери коҳ аст. *Анварӣ*

**ба-** *префикс* дар аввали исм омада доро будан ба чизеро мефаҳмонад ва маънии суффиксҳои -манд, -нок ва м. инро ифода мекунад, мас. 'батоб — тобнок', 'баизтироб — изтиробнок'.

Аз ҳамҷу ту дилдоре
Дил барнаканам, оре!

Чун ноз кашам боре,
З-он зулфи батоб авло. *Ҳофиз*

**БА** I به *пешоянд* **1.** ишора ба сӯ, тараф.

Оху зи танги кӯҳ биёмад ба дашту роғ,
Дар сабза бода хуш бувад, акнун агар хӯрӣ. *Рӯдакӣ*

**2.** дар ҷое будани чизе ё касеро мефаҳмонад.

Ба Ҳиндустон буд меҳтар писар,
Ки Баҳман будӣ номи он номвар. *Фирдавсӣ*

Шабу рӯз будӣ дубаҳра ба зин
Зи роҳи бузургӣ, на аз роҳи кин. *Фирдавсӣ*

**3.** дар бораи..., дар хусуси ..., роҷеъ ба ..., дар бобати ..., оид ба...

Сад ёр бувад ба нон, шаке нест,
Чун кор ба ҷон бувад, яке нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** барои..., аз барои...; ба сабаби...

Ман бад-он омадам ба хидмати ту,
То бароям рутаб зи конозам. *Рӯдакӣ*

Дар чаман боди баҳорӣ зи канори гулу сарв
Ба ҳаводории он оразу қомат бархост. *Ҳофиз*

**ба чӣ** чаро, барои чӣ, дар кадом асос, бо чӣ сабаб.

Охир, ба чӣ гӯям «ҳаст», аз худ хабарам чун нест,
В-аз баҳри чӣ гӯям «нест», бо ӯ назарам чун ҳаст. *Ҳофиз*

**5.** мувофиқи..., мутобиқи..., аз рӯи ...

Замона аспу ту роиз, ба райи хешат тоз,
Замона гӯю, ту чавгон, ба райи хешат боз! *Рӯдакӣ*

Оташро қиблаи худ соз, то корҳо ба мурод шавад. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**6.** баробари..., баробар ба..., мисли..., монанди ..., назири..., шабеҳи...

Агар сарве ба болои ту бошад,
На чун қадди дилорои ту бошад. *Саъдӣ*

Эй он ки ба иқболи ту дар олам нест,
Гирам ки ғамат нест, ғами мо ҳам нест. *Саъдӣ*

**7.** аз ҷиҳати..., аз нуқтаи назари ..., аз ҳайси...

Устод донист, ки ҷавон ба қувват аз ӯ бартар аст. *Саъдӣ*

**8.** ба шумори..., ба ҳисоби..., ба миқдори..., андозаи...

Ба сад корвон уштуре сурхмӯй
Ҳама ҳезум овард пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

Ҳисоб ба динор, бахшиш ба хирвор. *Зарбулмасал*

**9.** дар баъзе мавридҳои калимабандӣ ва иборасозӣ таркибҳои зарфӣ ё сифатӣ ба вуҷуд меорад: сар ба сар, рӯ ба рӯ, ҷо ба ҷо, нуқта ба нуқта, ранг ба ранг; **10.** бо исм (гоҳо бо зарф) омада, таркиби зарфӣ ташкил медиҳад: *ба зудӣ, ба аҷала, ба шитоб, ба ногоҳ.*

Бақои ӯ чу ба сад солу бисту се бирасид,
Зи ҷоми марг ба ногоҳ хӯрд як соғар. *Носири Хисрав*

Ки тезиву тундӣ наёяд ба кор,
Ба нармӣ дароояд зи сӯрох мор. *Фирдавсӣ*

Ҳамешуданд ба бечорагӣ ҳазиматиён
Гусаста пушту гирифта гуреғро ханҷор. *Унсурӣ*

**БА** II به *ҳиссачаи қасам* қасам ба..., савганд ба..., ба ҳурмати...; **ба дӯстӣ** қасам ба дӯстӣ; **ба мардӣ** қасам ба мардӣ.

Ба мардӣ, ки мулки саросар замин
Наярзад, ки хуне чакад бар замин. *Саъдӣ*

**БААМД** بعمد амдан, қасдан.

Ҳамвора иртикоби ҷаримат кунад баамд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАБАРГ** ببرگ дуруст, басомон, таъмин кардашуда, басаришта.

Ҳама кори мардум набудӣ бабарг,
Ки пӯшиданишон ҳама буд барг. *Фирдавсӣ*

Сипоҳе, ки кораш набошад бабарг,
Чаро дил ниҳад рӯзи ҳайҷо ба марг? *Саъдӣ*

**БАБР** ببر ҳайвони даррандаи ваҳшӣ, ки ба паланг шабоҳат дорад.

Зи ногаҳ баромад яке тира абр
Хурӯшон чу шеру ғиревон чу *бабр*. *Хоҷу*

**бабри** дамон бабри тезҷаҳанда, бабри зӯр ва ниҳоят *бадхашм.*

Назар кардам, ҷавоне дидам, ҳамчун шери жаён (жиён) ва бабри дамон. «*Чор дарвеш*»

◇ **бабри баён** либоси аз пӯсти бабр ё паланг, ки Рустами Дастон дар вақтҳои ҷанг мепӯшидааст.

Таҳамтан бипӯшид бабри баён,
Нишаст аз бари аждаҳои жаён. *Фирдавсӣ*

**БАВВОБ** *а.* بواب дарбон, дарвозабон; қаровул, ҳоҷиб, нигаҳбони қаср.

Тарки эҳсони хоҷа авлотар,
К-эҳтимоли ҷафои баввобон. *Саъдӣ*

**БАВЕЖА||БАВИЖА** بویژه махсусан, хусусан, алалхусус, билхосса.

Бавежа, ки пайвастаи хун бувад,
Чу аз дур бинад туро чун бувад?! *Фирдавсӣ*

**БАВИШ** بوش қазову қадар; қисмати азалӣ.

Навишта чунин будмон аз бавиш,
Ба расми бавиш-андар омад равиш. *Фирдавсӣ*

**БАВЛ** *а.* بول пешоб, шош, мезак; ◇ **бавли шайтон** *киноя аз* шароб.

Бавли шайтон макун ба қорура,
Пеши чашми табиби ақл мадор. *Хоқонӣ*

**БАВЛИДАН** بولیدن шошидан, мезидан.

Ва аспи ман дар изтироб афтода хун мебавлид. *Аҳмади Дониш*

**БАВН** I *а.* بون ҳисса, баҳра; **аз бавни ...** аз баҳри...

Ба чашм-андарам дида аз равни туст,
Ба ҷисм-андарам ҷунбиш аз бавни туст. *Унсурӣ*

**БАВН** II *а.* بون фосила, ҷудоӣ (байни ду чиз); ҳад(д).

**БАВОДӢ** *а.* بوادی *ҷ.* **бодия** II.

Дар бодияе аз баводии Яман маслуберо ёфтанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАВОИС** *а.* بواعث *ҷ.* **боис.**

*Бавоиси тамаи ҷаҳондорӣ султонро аз истимои ин* насоеҳ кар сохтӣ. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**БАВОР** *а.* بوار нобудӣ, ҳалокат, талаф, марг.

Аксари эшон дар чоҳи бавор афтоданд ва ҳалок гардиданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАВОРИҚ** *а.* بوارق *ҷ.* **бориқа** 2.

Аз бавориқи суюфу савоиқи сиҳом ҷӯйҳои хун... равон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАВОТИН** *а.* بواطن *ҷ.* **ботин; бавотини умур** сирҳо, корҳои пинҳонӣ.

Яке аз салотинро чунон одат буди, ки занон ба хонаи аъён ва аркон фиристодӣ, то бавотини умур кашф кунад. *Аҳмади Дониш*

**БАВОҶИБ** بواجب ба қадри даркорӣ, чунон ки бояду шояд, сазовор, лоиқ.

Падарро аз ин ҳол огаҳӣ доданд, бародаронашро бихонд ва гӯшмоле бавоҷиб дод. *Саъдӣ*

Қимати ин хок бавоҷиб шинос,
Хокшиносӣ бикун, эй ношинос! *Низомӣ*

**БАВШ** بوش карру фарр, худнамоӣ.

**БАВШҶӮ** بوش‌جو толиби карруфарр, худпараст.

Мусии хокрӯро дар об менишонӣ,
Фиръавни бавшҷӯро дар ғор мекашонӣ.
*Шамси Табрезӣ*

**БАГМОЗ** بگماز *ниг.* **бигмоз.**

**БАГНӢ** بگنی шаробе, ки аз биринҷ, ҷав, арзан ва м. ин созанд, бӯза.

Маст гаштам зи ҷуръаи багнӣ
Шуд мизоҷам зи банг мустағнӣ. *Тайён*

**БАГРАС||БАКРАС** بگرس||بکرس болопӯш, ҷомаи боронӣ; матои пашмини обногузар.

Боргоҳи тараби бодапарастон абр аст,
Шафақи баграси боронии мастон абр аст.*

**БАГТАР** بگتر *ниг.* **бактар.**

**БАД** بد **1.** ганда, зишт, зараровар; *муқобили* **нек** 1, **хуб** 1.

Кас ин ганҷ натвонад аз ман ситад,
Бад ояд ба мардум зи кирдори б а д. *Фирдавсӣ*

**2.** бадӣ, шар(р), осеб, газанд.

Мо бад-ин ҷо на паи ҳашмату ҷоҳ омадаем,
Аз бади ҳодиса ин ҷо ба паноҳ омадаем. *Ҳофиз*

**бад гуфтан** ғайбат кардан.

Бади риндон магӯ, эй шайхи «ҳушьёр»,
Ки бо ҳукми худоӣ кина дорӣ! *Ҳофиз*

**бад дидан** нафрат кардан.

Манам, ки шӯҳраи шаҳрам ба ишқ варзидан,
Манам, ки дида наёлудаме ба бад дидан. *Ҳофиз*

**бад кардан** а) бадӣ кардан, зарар расондан, кори зишт кардан нисбат ба касе.

Никӯӣ бо бадон кардан чунон аст,
Ки бад кардан ба ҷои некмардон. *Саъдӣ*

Рӯят дидам, накӯ накардам,
Ҳар бад, ки кунӣ сазои онам. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) гуноҳ кардан.

Нокарда гуноҳ дар ин ҷаҳон кист, бигӯ!
В-он кас ки гуноҳ накард чун зист, бигӯ!
Ман бад кунаму ту бад мукофот диҳӣ,
Пас фарқи миёни ману ту чист, бигӯ! *Хайём*

**3.** одами бад.

Бо бадон бад бош бо некон никӯ,
Ҷои гул гул бош, ҷои хор хор. *Саъдӣ*

Бад аз нахвати ҷоҳ бадтар шавад,
Чу гардад қавӣ мор аждар шавад. *Хотифӣ*

**БАДАВ** بدو *ниг.* **бидав.**

**БАДАВӢ** *а.* بدوی бодиянишин, саҳрогард, кӯчманчӣ.

Бадавиёни эшонро фасоҳати лисон зиёдат аз аҳли билод аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАДАДОӢ** بدادائی иҷрои корҳои бад, бадкирдорӣ, бадахлоқӣ, беадабӣ.

Адои бад макун бо қавли каҷ, ёр,
Ки орад бададоӣ муфлисӣ бор. *Убайди Зоконӣ*

**БАДАЛ** *а.* بدل **1.** чизи ивазшаванда ба ҷои чизи дигаре, ивазшаванда аз рӯи арзиши баробар; **2.** ҳамарзиш, ҳамқадр, ҳамбаҳо, баробар (бо касе, чизе).

Ҳазор-ҳазор ҳамчун ӯ кай бадали фарзанд... бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар ин дурӯза бақо ҳар даме ки мегузарад,
Чу нек дар нигарӣ несташ назиру бадал. *Исмат*

**бадал шудан** иваз шудан; баръакс шудан.

Миқдори шаб аз рӯз фузун буд, бадал шуд:
Ноқис ҳама инро шуду зоид ҳама онро. *Анварӣ*

То бадал шуд бо хазони ҳаҷр наврӯзи висол,
Рӯзҳо кутаҳ шуду шабҳо дароз аст ин ҳама.
*Мушфиқӣ*

**БАДАН** *а.* بدن тан; тана.

Бипӯшид хафтоне аз каркадан,
Мукаллал ба зар з-остин то бадан. *Низомӣ*

Имшаб чӣ шаб аст ин ки дар оғӯши ман астӣ,
Дар сина чу дил, балки чу ҷон дар бадан астӣ!
*Шоҳин*

◇ **бадан дар пироҳан нагунҷидан** *киноя аз* бениҳоят шод шудан.

**БАДАНДЕШ** بداندیش бадхоҳ, бадқасд, баднията, хасм, душман.

Ба дил-андар андешаи бад мадор,
Бадандешро бад бувад рӯзгор. *Фирдавсӣ*

Ба кӯшиш тавон гарчи дарьё бибаст,
Вале кай забони бадандеш баст.*

**БАДАНДЕША** بداندیشه *ниг.* **бадандеш.**

Зи шоҳони пешин ситампешае,
Дар озори некон бадандешае. *Ҷомӣ*

**БАДАНҶОМ** بدانجام бадоқибат, бадфарҷом.

Баданҷом рафту бад андеша кард,
Ки бо зердастон ҷафо пеша кард. *Саъдӣ*

**БАДАР** بدر берун, хориҷ (одатан бо феъли кардан, рафтан, омадан, рондан ва м. ин дар як таркиб меояд); **бадар овардан** кашидан, берун овардан.

Моҷаро кам куну боз о, ки маро мардуми чашм,
Хирқа аз сар бадар оварду ба шукрона бисӯхт.
*Ҳофиз*

**бадар рафтан** хориҷ шудан.

Ин гуфту шуд аз миён, бадар рафт,
То дида ба ҳам зад аз назар рафт. *Шоҳин*

**БАДАСЛ** بداصل бадзот, бадсиришт, пастфитрат.

Бадаслро чӣ гуна касе тарбият кунад,
Дар ҷайби худ чигуна касе мор парварад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**БАДАСТ** بدست: **бадаст бош!** огоҳ бош!, бедор бош!, бохабар бош!, худро ба даст гир!, ғофил мабош!

Гарат зи даст бароянд муроди хотири мо,
Бадаст бош, ки хайре ба ҷои хештан аст. *Ҳофиз*

**БАДАХТАР** بداختر бадбахт, бадтолеъ, шумтолеъ.

Бадахтартар аз мардумозор нест,
Ки рӯзи мусибат касаш ёр нест. *Саъдӣ*

**БАДАХШ** بدخش *ниг.* **Бадахшон.**

Лаъл аз Бадахш хезаду гавҳар зи лаъли ту,
Донад ҳар он ки лаълу гуҳар имтиёз кард. *Туғрал*

◇ **бадахши музоб** *киноя аз* шароби сурх.

**БАДАХШОН** بدخشان вилояте, ки як қисми он Вилояти Автономии (мухтори) Бадахшони Кӯҳии Тоҷикистонро ташкил медиҳад, қисми дигараш дар ҳудуди Афғонистон аст; ◇ **бадахшони тобдор** лаъли бисьёр хушранг, лаъли хушоб; **лаъли Бадахшон** навъи аълои лаълест, ки аз кӯҳистони Бадахшон ба даст меоранд.

**БАДАХШОНӢ** بدخشانی мансуб ба Бадахшон; **лаъли бадахшонӣ** *ниг.* **Бадахшон (лаъли Бадахшон).**

Лабу дандони ту, эй сарвқади симандом,
Беҳтар аз лаъли бадахшониву дурри аданӣ.
*Шоҳин*

**БАДАҲД** بدعهد касе, ки дар қавлаш намеистад, ба аҳдаш вафо намекунад, паймоншикан, хоин, аҳдшикан.

Чу бадаҳдро нек хоҳӣ ба даҳр,
Бадӣ хостӣ бар ҳама аҳли шаҳр. *Саъдӣ*

**БАДАҲДӢ** بدعهدی бевафоӣ, паймоншиканӣ.

Ту оташ гаштӣ, эй Ҳофиз, вале бо ёр дарнагрифт,
Зи бадаҳдии гул гӯӣ ҳикоят бо сабо гуфтем. *Ҳофиз*

**БАДБАХТ** بدبخت **1.** бетолеъ, бенасиб, бахташ номусоид, баргаштабахт, дар наҳсу вубол афтода.

Чӣ бадбахтам, ки ҳар сӯ мениҳам рӯй,
Зи оби дида бинам пеши рӯ ҷӯй. *Шоҳин*

**2.** шум, бадтинат.

Миёни ду тан ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст. *Саъдӣ*

**БАДБАХТӢ** بدبختی бетолеӣ, бадтолеӣ, бесаодатӣ, вожунабахтӣ; бенасибӣ ва бебаҳрагӣ.

Бар домани васлу ҳаҷр баста
Бадбахтию некахтариро. *Анварӣ*

**БАДБИН** بدبين бадбинанда; бадхоҳ; баднният; нотавонбин.

Яке он, ки дар нафс худбин мабош,
Дигар он, ки дар ҷамъ бадбин мабош. *Саъдӣ*

Бадбини касон ба муддаояш нарасад.
*Зарбулмасал*

**БАДБОТИН** بدباطن баддил; мунофиқ, риёкор.

Зи хоксории бадботинон фиреб махӯр,
Шавад газанда чу занбӯр гашт хоколуд. *Соиб*

**БАДБУНА** بدبنه бадаҳвол, бадвазъ.

Аз он сӯ буд эрониёнро буна,
Бичӯяд буна мардуми бадбуна. *Фирдавсӣ*

**БАДВ** I *а.* بدو аввал, оғоз, ибтидо, шурӯъ.

Қалиди карам буда дар бадви кор,
Кушода бад-ӯ қуфли чандин ҳисор. *Низомӣ*

Бадви мулоқот эшон баъд аз салом... пурсиш..., намоянд. *Савдо*

**БАДВ** II *а.* بدو саҳронишинӣ, биёбонгардӣ.

**БАДГАВҲАР** بد گوهر **1.** бадасл, бадзот, бадсиришт; бадтинат, бадтабиат.

Чу бадгавҳаронро қавӣ кард даст,
Ҷаҳон бин, ки чун гавҳарашро шикаст. *Низомӣ*

**2.** бадсифат; *маҷ.* беарзиш, беқимат.

Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад. *Саъдӣ*

**БАДГУВОР** بد گوار нофорам ба мазоқ, талх, бемаза, фаҷ; ба табъ нописанд.

Дар ишқ бадгувор бувад панди душманон,
Ҳаққо, ки панди дӯст аз он бадгувортар.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАДГУЛӮӢ** بد گلوئی пурхӯрӣ, носерӣ; баднафсӣ.

Моҳиё, охир яке бингар ба шаст,
Бадгулӯӣ чашми охирбинт баст. *Румӣ*

**БАДГУМОН** بد گمان **1.** касе, ки гумони бад кунад, норостандеш, бадхаёл, шубҳакунанда.

Бадгумон бошад ҳамеша зиштккор,
Номаи худ хонад андар ҳаққи ёр. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* душман, хасм, аду.

Қаи номвар сар сӯи осмон
Бароварду бад хост бар бадгумон. *Фирдавсӣ*

**БАДГУФТ** بد گفت касе, ки гуфтораш нофорам ва бемаънӣ бошад, бадгӯӣ, бадгап, бадсухан, бадзабон.

Аз бади бадгуфт наранҷад ҳаким,
Бех чу сахт аст, зи сарсар чӣ бим! *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАДГУҲАР** بد گهر *ниг.* **бадгавҳар 1.**

Бадгуҳар бо касе вафо накунад,
Аслбад дар хато хато накунад. *Низомӣ*

**БАДГӮ(Й)** (بد گو(ی ғайбаткунанда, ифтирогӯ; бадзабон, баддаҳон, дашномкунанда.

Накӯномро ҷоҳу ташрифу мол
Бияфзуду бадгӯйро гӯшмол. *Саъдӣ*

**БАДГӮӢ** بد گوئی ғайбат, хабаркашӣ, фитнагарӣ, тӯҳмат.

Миёни вай [Сиёвуш] ва Афросиёб ӯро бикушт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**БАДДИЛ** بددل **1.** бадгумон, бадандеша; бадкина.

Ва дигар бор мардуми шаҳр баддил гаштанд ва ба мунодо берун наомаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** ғамгин, андӯҳгин.

Ҳар муҳаддисро хасон баддил кунанд,
Ҳарфаш ар олӣ бувад, нозил кунанд. *Румӣ*

**3.** тарсу, тарсончак, буздил; беғайрат.

Баддилон қабл аз инҳизом ... роҳи гурезро дар хотир ... муайян гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАДЕА** *а.* بديعه *муаннаси* бадеъ.

Дар ҷамеи улуми ғариба ва фунуни бадеа соҳибкамол аст. (2) *Восифӣ*

**БАДЕЪ** بدیع **1.** аҷиб, ғариб, камёб, беназир, бемисл.

...Гуфтанд: Султон Маҳмуд чандин бандаи соҳибҷамол дорад, ки ҳар яке бадеи ҷаҳонанд... *Саъдӣ*

Мусаввире ки яқин сурати бадеи ту дид,
Ниҳад чу сурати девор пушт бар девор. *Шоҳин*

**2.** нав, ҷадид, навихтироъёфта, тоза.

Шеъри ӯ чун фазли ӯ ҳам бетакаллуф, ҳам бадеъ,
Фазли ӯ чун шеъри ӯ ҳам нозанину ҳам ҳасан. *Манучеҳрӣ*

◇ **илми бадеъ** қисме аз назарияи адабиёт, илмест оид ба зарофат ва балоғати сухан, тартиб ва саҷъ, ҳусни калом ва мавзунӣ.

**БАДЕЪУЛҶАМОЛ** *а.* بدیع الجمال бағоят хушрӯй, ниҳоят ҷамил ва зебочеҳра; соҳиби ҳусни баланд.

Малик дарҳол канизаке моҳрӯ пешаш (пеши обид) фиристод ... ва ҳамчунин дар ақибаш ғуломе бадеъулҷамол. *Саъдӣ*

**БАДЕҲА** *а.* بدیهه **1.** фикри ногаҳонии закитабъона; **2.** сухани ҳозирҷавобонаи шавқангезе, ки иттифоқан ва якбора гуфта мешавад; **3.** шеъри ҳозирҷавобонаи ғайричашмдошт.

Пеши Султон Санҷар табақе марворид ниҳода буданд обдор, онро ба Алоуддин бахшид ва ӯ бар бадеҳа ин рубоӣ гуфтӣ ... *«Равзат-ус-сафо»*

**БАДЕҲӢ** *а.* بدیهی **1.** худ аз худ зоҳир ва ҳувайдо; равшан, пайдо, возеҳ ва муайян; **2.** зарурӣ аз нуқтаи назари ақл ва мантиқ.

**БАДЗАБОН** بدزبان бадгап, бадсухан, бадгӯй.

Тифлонат аз забони ту парҳез мекунанд,
Бошӣ ту дар миёнаи ин қавм бадзабон. *Сайидо*

**БАДЗАҲРА** بدزهره сустдил, тарсу, буздил, тарсанда, камҷуръат, беҷасорат.

Ту бадзаҳра бар хештан ошиқӣ,
Сар андоз гар ошиқи содиқӣ. *Саъдӣ*

**БАДИЛ** *а.* بدیل иваз, бадал.

Бадили дӯстон гиранду ёрон,
Валекин шоҳиди мо бебадил аст. *Саъдӣ*

**БАД-ИН** بدین шакли кӯҳнаи ба ин.

**БАДКЕШ** بدکیش **1.** бадоин, бадравиш, бадмаром, бадмазҳаб; **2.** *маҷ.* бераҳм, сангдил, бадандеш, бадхоҳ.

Ҷоно, зи таън кушта шудам, к-ин дили маро
Омоҷи тири душмани бадкеш мекунӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **он бадкеш** *киноя аз* маҳбуба.

Зимистон меравад, айёми гулҳо пеш меояд,
Зи бодӣ субҳ моро бӯи он бадкеш меояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**он бути бадкеш** *киноя аз* маҳбуба.

З-он ғамза, ки арбоби назар куштаи ӯянд,
Қурбон шудаму он бути бадкеш надонист. *Исмат*

**он кофири бадкеш** *киноя аз* маҳбуба.

Ман ки ҷо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гӯш кардан кай тавонам қавли некандешро. *Ҷомӣ*

**БАДКИРДОР** بدکردار бадамал, бадфеъл, бадкор, бадхӯ; саркаш.

Гарчи ҳаҷрам кушт, ҳам шодам, ки боре чанд гоҳ,
З-ин дили бадбахти бадкирдор дур афтодаам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАДКОР** بدکار бадкирдор; бадамал.

Он кист, к-аз рӯи карам бо мо вафодорӣ кунад,
Бар ҷои бадкоре чу ман як дам никӯкорӣ кунад. *Ҳофиз*

**БАДКУНИШ||БАДКУНИШТ** بدکنش||بدکنشت бадкор, бадкирдор, бадамал; шарир.

Аз он бадкуниш деви рӯи замин
Бипардозу пардахта кун дил зи кин. *Фирдавсӣ*

**БАДЛАГОМ||БАДЛИГОМ** بدلگام *ниг.* **бадлаҷом.**

Аз ин тавсанӣ беҳ ки бошем ром,
Ки силӣ хӯрад маркаби бадлагом. *Низомӣ*

**БАДЛАҶОМ||БАДЛИҶОМ** بدلجام аспи саркаш, аспи ромнашаванда.

**БАДЛИГОМ** بدلگام *ниг.* **бадлагом.**

**БАДЛИҶОМ** بدلجام *ниг.* **бадлаҷом.**

**БАДМАЗОҚ** بدمذاق бадтаъм, бадмаза, бемаза, ногувор.

Меваи бадмазоқи талхсиришт
Чун бувад ҳосил аз дарахти биҳишт. *Ҷомӣ*

**БАДМАНИШ** بدمنش бадфикр, бадақида.

Шаҳи бадманишро хуш омад сахун,
Ки он сарви симинбар афканд бун. *Фирдавсӣ*

**БАДМАОШӢ** بدمعاشی бадрафторӣ, бадмуомилагӣ.

Холуи номеҳрубон ... ғурур ва нахватро пеша сохта ва бадмаошӣ бо хурду бузург оғоз ниҳод. *«Таърихи Фаришта»*

**БАДМАСТ** بدمست аз ҳад зиёд истеъмолкунандаи машрубот, мастиовар; масти арбадакунанда.

Махмурро нигоҳи ту саршор мекунад,
Бадмастро итоби ту ҳушёр мекунад. *Соиб*

**БАДМАСТӢ** بدمستی арбадаҷӯӣ дар ҳолати мастӣ, бадхӯӣ кардан дар ҳолати мастӣ.

Мо масти шароби ҷоми ишқем,
Бадмастии мо на аз шароб аст. *Махфӣ*

**БАДМАҲЗАР** بدمحضر бадният, бадмизоҷ.

Макун бар ҳеҷ бадмаҳзар нишасте,
Ки н-орад дар шукӯҳат ҷуз шикасте. *Низомӣ*

**БАДМЕҲР** بدمهر беилтифот, бетараҳҳум, бевафо, кинавар.

Ҷаҳоно, чӣ бадмеҳру бадгавҳарӣ,
Ки худ парварониву худ бишкарӣ?! *Фирдавсӣ*
Зи бадмеҳр худ меҳр ҷустан хатост.*

**БАДМЕҲРӢ** بدمهری кина, адоват.

На моро дар ҷаҳон аҳду вафо буд,
Ҷафо кардиву бадмеҳрӣ намудӣ! *Саъдӣ*

**БАДНАЖОД** بدنژاد **1.** бадаҷдод, бадасл, бадзот; баднасаб; **2.** *маҷ.* ноначиб; разолатпеша, бадсиришт.

**БАДНАМО(Й)** (بدنما(ی baднамуд, бадшакл, зишт.

Аз дидани ту сӯҳбати ин қавм шуд хунук,
Эй баднамой, хезу бирав зуд аз миён. *Сайидо*

**БАДНАМУД** بدنمود 1. баднамо, бадшакл, бадсимо, бадманзар; 2. бадсохт, дағал.

**БАДНАФС** بدنفس бадфитрат; ҳарис, шикампараст.

Ӯ подшоҳе буд ... ки ҳеҷ шарир ва баднафсеро хидмат нафармудӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**БАДНИЯТ** بدنیت бадхоҳ, бадқасд, бадандеш.

Баднbackpacktro некбин натвон шумурд.*

**БАДНИҲОД** بدنهاد бадтабиат, бадхислат; бадзамир.

Сифла сияҳрӯ буваду бадниҳод,
Хоки сияҳ бар сари ҳар сифла бод.
*«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**БАДНОМ** بدنام шахси ба бадӣ номбаровардa; шарманда; маломатзада.

Зоҳид, аз кӯчаи риндон ба саломат бигузар,
То харобат накунад сӯҳбати бадноме чанд. *Ҳофиз*
Мастиву тангдастӣ бадноми халқ созад,
Бо тарзи шаҳ чӣ нисбат дарвеши бенаворо. *Махфӣ*

**БАДОАТ** I *а.* بداعت 1. навӣ, навиоварӣ; 2. он чӣ нав пайдо шудааст ва ҳайратовар аст; аҷибӣ, ғарибӣ.

**БАДОАТ** II *а.* بدائت *ниг.* **бидоят.**

**БАДОЕЪ** *а.* بدایع *ҷ.* **бадеъ.**

... Ва олим бувад аз ҳамаи фунун, аз шароеъ ва бадоеъ. (1) *Аҳмади Дониш*

... қимати ҳар кас ба қадри он чиз аст, ки вайро меорояд аз маҳосини афъолу бадоеъи ақвол. (1) *Ҷомӣ*

**БАДОМӮЗ** بدآموز 1. он кӣ бадиро ба дигаре омӯзад.

Ҳӯи ту бад набуд бад-ин сон, ҳабиби ман,
Ин шиква аз рақиби бадомӯз мекунам. *Мушфиқӣ*
2. он кӣ бад тарбия дида, табиатан ба одати баде омӯхта шуда бошад; 3. одаткарда, унсгирифта.
Бо васли ту кас чу ман бадомӯз мабод,
Рӯзе ки туро набинам, он рӯз мабод. *Рӯдакӣ*

**БАДОМӮХТА** بدآموخته одаткарда, унсгирифта; мазахӯракшуда.

Дилнавозӣ куну дар чанги ҷудоӣ магузор
Бедилеро, ки ба васли ту бадомӯхта аст. *Исмат*

**БАД-ОН** بدان шакли кӯҳнаи ба он.

**БАДОҒОЗ** بدآغاز 1. шахсе, ки хилқаташ ё қисматаш гӯё аз ибтидо бад будааст; *маҷ.* бадсиришт, бадзот; бадқисмат, бадбахт; 2. коре, ки аз ибтидо бад шурӯъ шуда бошад.

**БАДПИСАНД** بدپسند писанднакунанда; номеҳрубон; кинавар, адоватнок, бадбин.

Дар он бисот, ки ҳусни ту ҷилва андозад,
Маҷоли таънаи бадбину бадписанд мабод. *Ҳофиз*

**БАДР** I *а.* بدر моҳи пурра, моҳи тамом, моҳи чордаҳшаба, моҳи шаби чаҳордаҳум.

*Шаби қадраш фузун аз лайлатулқадр,*
Фурӯғи анҷумаш равшантар аз бадр. *Ҳозиқ*

Бадри тамом будаму дардо, ки чун ҳилол
Бигзашт аз ҷафои ту умрам ба костан. *Шоҳин*

**бадри мунир** а) моҳи мунаввар, моҳи пурраи тобон.

Рӯз шаб карда зи шавқи Муштарии оразаш,
Чун шаби торик зулфаш, рӯй чун бадри мунир.
*Ломеӣ*

б) *киноя аз* маҳбуба.

Имшаб он бадри мунир аз хона берун шуд, магар,
З-аввали шаб то саҳар бинӣ ту моҳи томро. *Туғрал*

**БАДР** II *а.* بدر номи ҷоест миёни Макка ва Мадина; **Ҷанги Бадр** ҷангест, ки Муҳаммад бо Абӯсуфиёни Саврӣ дар соли дуюми ҳиҷрӣ дар он ҷо кардааст.

**БАДРА** *а.* بدره ҳамьён, халтаи динор ва ашрафӣ (тилло ва танга), саноч, кӯлвори зар, ҳамьёни тангаву тилло.

Агарчи бадра расонад ҳаме ба бадри мунир,
Мубодарат куну хомӯш мабош чунино. *Рӯдакӣ*

Ду бадра зар бар табақе ниҳода, пеши ман бинҳоданд. *Авфӣ*

Ҳар се бадра бад-он дарвеш доданд, ҳар яке ҳазор динор. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАДРАВ** بدرو 1. бадрафтор; 2. чорпои бадроҳ (аз қабили асп, хачир); 3. *маҷ.* номусоид, номувофиқ.

Чу бахти шаҳаншоҳ бадрав шавад,
Аз он дар суи чашмаи Сав шавад. *Фирдавсӣ*

**БАДРАНГ** بدرنگ дорои ранги бад; баднамуд.

Менахоҳам оина бо рӯи ту
Осмони кӯҳнаи бадрангро. *Шамси Табрезӣ*

**БАДРАҚА** *а.* بدرقه 1. пешбарандаи қофила, қофиласолор; роҳбалад, корвонкаш.

Ногаҳ шағабе ки мешунидаш,
Шуд бадрақаи раҳи умедаш. *Шоҳин*

2. ҳамсафар.

Ҳамроҳ ва бадрақа надоштам, илло ду туфангчаи фарангӣ. *Аҳмади Дониш*

3. посбон, қарфвул; нигаҳбон.

Гуфтандаш: Ҳол чист? Магар дирамҳоро дузд бурд? Гуфт: Ловаллох, бадрақа бурд. *Саъдӣ*

Пирмарде ҷаҳондида дар он корвон буд, гуфт: Эй ҷамоат, ман аз ин бадрақаи шумо андешанокам беш аз он ки аз дуздон. *Саъдӣ*

**БАДРОМ** I || **БИДРОМ** بدرام ороста, бо зебу зинат; хуррам, дилкушо; **тахти бадром** тахти ороста ва пурзинат.

**БАДРОМ** II بدرام саркаш, нофармон; якрав.

То ки нури шарқ-Шамсуддин ба ман роҳат намуд,
Нафси бадромам кунун дар ишқи ӯ шуд роми ром.
*Шамси Табрезӣ*

З-ин сон ки дил дар ошиқӣ бигсист тақворо расан,
Натвон лагом аз шаръ зад ин тавсани бадромро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАДРУД** بدرود *ниг.* **падруд.**

**БАДРУДДУҶО** *а.* بدرالدجی 1. моҳи пурраи шаби торик; 2. *киноя аз* маҳбуба.

Гоҳ дар дил созу гаҳ дар дида ҷо,
Ҳар ду ҷои туст, ё бадруддуҷо. *Ҷомӣ*

**БАДРӮЗ** بدروز бадбахт, сиёҳбахт, бадтолеъ, бадрӯзгор.

Рӯи неку аз мани бадрӯз пӯшидӣ, вале
Чашми некӯӣ ҳанӯзам аз рухи некӯи туст. *Ҷомӣ*

**БАДРӮЗГОР** بدروزگار **1.** бадҳаёт, баргаштабахт, бадбахт; **2.** шарир, бадкор, золим.

Намонад ситамгори бадрӯзгор,
Бимонад бар ӯ лаънати пойдор. *Саъдӣ*

**БАДСИГОЛ** بدسگال бадандеш; бадқасд, бадхоҳ.

Ту некӯравиш бош, то бадсигол
Ба нуқси ту гуфтан наёбад маҷол. *Саъдӣ*

Агар бадсиголон ин қасди бад карда бошанд, охири кор чӣ шавад? *«Нигори дониш»*

Бадсиголонро шакар бар дил шарангогин кунад,
Некхоҳонро хазон то дай баҳороин кунад. *Ломеӣ*

**БАДСИРИШТ** بدسرشت бадниҳод, бадтинат, бадтабиат.

Он кӣ бошад бадсиголу бадсиришт,
Дар сар аст ӯро ҳазорон хӯи зишт. *Ҷомӣ*

**БАДСОЗ** بدساز бадикунанда.

Қасе, к-ӯ бо касе бадсоз гардад,
Бад-ӯ рӯзе ҳамон бад боз гардад. *Низомӣ*

**БАДСУЛУКӢ** بدسلوکی бадрафторӣ, бадкирдорӣ, беадабӣ.

[Анварӣ] охир саре ба Балх кашид ва аз мардуми он шаҳр бадсулукии бисьёр муояна кард. *«Хизонаи омира»*

**БАДТАН** بدتن қабеҳҷусса, бадандом; зишт.

Чунин гуфт, к-ин бадтани бевафо
Гирифтор шуд дар дами Аждаҳо. *Фирдавсӣ*

**БАДТИНАТ** بدطینت бадхӯ, бадсиришт, баддил, бадхоҳ.

Ба бадтинатон некхоҳӣ макун,
Ба афъию ақраб накӯӣ макун. *Ҳотифӣ*

**БАДФАРҶОМ** بدفرجام бадоқибат, баданҷом.

Гадои неканҷом беҳ аз подшоҳи бадфарҷом. *Саъдӣ*

**БАДФЕЪЛ** بدفعل бадкор, бадамал.

На ҳаргиз шунидам, ки дар умри хеш,
Ки бадфеълро некӣ ояд ба пеш. *Саъдӣ*

**БАДХИСОЛ** بدخصال бадхислат, бадтабиат; бадрафтор.

Қасе гуфт: Аз ин бандаи бадхисол
Чӣ хоҳӣ: ҳунар, ё адаб, ё ҷамол? *Саъдӣ*

**БАДХОБ** بدخواب касе, ки хобаш нороҳат ва беҳаловат бошад; шахсе, ки бо сабабе хобгурез шудааст; касе, ки хобҳои парешон мебинад.

Аз дардаки дурии ту бетоб шудам,
Хобам зи ғамат гурехт, бадхоб шудам.*

**БАДХОҲ** بدخواه *бадандеш, баднният*; бадқасд, кинадор, душман.

Бадхоҳи касон ҳеҷ ба мақсад нарасад,
Як бад накунад, то ба худаш сад нарасад,
Ман неки ту хоҳаму ту хоҳӣ бади ман,
Ту нек набинию ба ман бад нарасад. *Хайём*

**БАДХӮ(Й)** بدخو(ی) бадхулқ, беадаб, бадтабиат; тундмизоҷ.

Ту бадхӯӣ, ки дорӣ қасди ҷони ошиқон, варна
Қасеро аз барои ошиқӣ куштан намешояд. *Ҳилолӣ*

◇ (он) бадхӯ *киноя аз* маҳбуба.

Се чиз карда муҳайё ба қатлам он бадхӯ,
Қарашма теғ, мижа наваку камон абрӯ.
*Парии Ҳисорӣ*

**БАДХӮР** بدخور бадтаъм, бадмаза, ногувор.

**БАДЧАШМ** بدچشم **1.** касе, ки чашми шум дорад; **2.** касе ки ба моли каси дигар тамаъ дорад; **3.** он кӣ ба дигарон чашмзахм мерасонад.

**БАДЧАШМӢ** بدچشمی **1.** тамаъкорӣ, чашми тамаъ доштан; **2.** рам, ҳарос; **бадчашмӣ кардан** рамидан, ҳаросидан.

Аспон чун онҷо мерасиданд, бадчашмӣ мекарданд ва мерамиданд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**БАДШИОР** بدشعار баддастур, бадрасму оин; бадтабиат, бадсират.

Гӯш бар қавли рақиби бадшиорам мекунӣ,
Аз барои хотири ағъёр зорам мекунӣ. *Сайидо*

**БАДЭЪТИҚОД** بداعتقاد нобовар, шаккок; бадақида, бадмаслак.

Эшон малоҳида будаанд ... бадэътиқод.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАДӢ** بدی ҳар он чӣ муқобили некӣ бошад; бадкирдорӣ; зарар, осеб, зиён; *муқобили* **хубӣ** I.

Бадӣ созад киро некӣ насозад,
Дили доно ба ҳуши хеш нозад.
Бадӣ як рӯз пеш ояд бадонро
Чӣ хуб аст ин масал мар бихрадонро.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БАДҲОЛ** بدحال *бадаҳвол*, афтодаҳол, бечора.

Яке гурба дар хонаи зол буд,
Ки баргаштааййёму бадҳол буд. *Саъдӣ*

**БАЁЗ** *а.* بیاض **1.** сафедӣ (кайфияти ранги сафед).

Дар вай маодини нуқра бисьёр аст, аз ин ҷиҳат ӯро ба баёз нисбат кардаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чунон савод, к-аз ӯ шому субҳи айш кушуд,
Чунон баёз, к-аз ӯ субҳу шоми ид дамид. *Шоҳин*

**2.** коғаз; дафтари мусаввада, дафтари дастнавис.

Хостам гирам давоти он сиёҳӣ аз зулом,
Хома аз тиру баёз аз тахтаи шамсуззуҳо. *Ҷомӣ*

Фасле ду дар он чанд рӯз иттифоқ ба баёз афтод дар ҳусни муошарат ва одоби муҳоварат. *Саъдӣ*

Найрангзани баёзи ин роз
Суратгарӣ ончунон кунад соз... *Ҷомӣ*

**3.** маҷмӯаи ашъори мунтахаби якчанд шоир.

Баёзаш дар гузориш нест мавсуф,
Ки дар Бардаъ саводаш нест маъруф. *Низомӣ*

Қитобам, дафтарам, таълими хатти «ҷим»-и абрӯям,
Баёзам, абҷадам, машқам, саводам, мистари ишқам.
*Комили Ҳисорӣ*

**4.** номи шакле аз 16 шакли рамл; ◇ **баёзи дида** сафедии чашм.

Акси холат ҳаст дар лавҳи баёзи дидаам
Хушнамотар з-обнӯсе, к-ӯ бувад пайванди оҷ.
*Фузулӣ*

**баёзи пирӣ** сафедии мӯи пирӣ, куҳансолӣ.

Баёзи пирӣ нишонаи ... завол аст. *«Оини нигориш»*

**баёзи рӯз** рӯшноии рӯз.

Баёзи рӯз ба полунаи ҳавои мушоф
Ҳазор сол бар ин тира хок полудаст. *Анварӣ*

**баёзи субҳ** оғози равшании рӯз, сафедадами саҳаргоҳ; **баёзи теғ** тобиши теғ, ҷилову дурахш ва мавҷу сафои (пӯлоди) шамшер, ханҷар, табарзин ва м. ин.

Қасе, ки бар гули рӯи ту беибо нигарист,
Баёзи теғи ту дар абри дида равшан кард.*

**баёзи хур** (*ё* **хуршед**) равшанӣ, дурахш ва шаъшааи офтоб; нур аз тобиши хуршед.

**БАЁН** *а.* بیان **1.** зоҳир кардани чизе, кушода гуфтан, гуфтани он чӣ дар дил аст, изҳор.

Чӣ мегӯям, қалам бодо забоне,
Ки ҷуз даъвӣ намедонад баёне. *Ҳилолӣ*

Гарчи умрам дар баёни қиссаи ҳиҷрон гузашт,
Дар дили худ ҳамчу гул сад достон дорам ҳанӯз. *Саидо*

**2.** сухани фасеҳ, ифодаи равшан.

Дарси ишқатро баёни дигар аст,
Ин мударрисро забони дигар аст. *Махфӣ*

Изҳори чунин, чунон чӣ ҳоҷат?
Он ҷо ки аён, баён чӣ ҳоҷат? *Шоҳин*

**баёни воқеъ** баёни мутобиқ ба ҳақиқат, изҳори бемуболиға ва бепардоз.

Яқин донед, ки баъд аз шонздаҳ рӯз маълуми он бадрӯз гардид, ки он хабар баёни воқеъ аст. *«Фатҳнома»*

**баён кардан** изҳор намудан, гуфтан.

Бо модари Лайлӣ ин ҳикоят
Карданд баён ба сад ривоят. *Ҳилолӣ*

**БАЗ(З)** *а.* بز ҷома, қумош, катон ва матоъҳои ғайриабрешимӣ, газвор.

Ба бозоргонӣ бирафтам зи Ҷаз,
Яке корвон дорам аз қаззу баз. *Фирдавсӣ*

**БАЗА(Ҳ)** بزه гуноҳ, хато.

Аз базаҳ карданаш аҷаб монданд,
Базагар з-ин ҷинояташ хонданд. *Низомӣ*

Ҳар ки аз фарзандони Одам ба ноҳақ хун рехт, ӯро чандин базаҳ бошад. *«Таърихи Табарӣ»*

**БАЗА(Ҳ)ГАР** بزه گر гунаҳгор, хатокор.

**БАЗА(Ҳ)КОР** بزه‌کار *ниг.* **база(ҳ)гар.**

Агар шахс тааммул варзад дар эъто, бояд ки базаҳкор шавад. *Аҳмади Дониш*

**БАЗЗ** *а.* بز *ниг.* **баз(з).**

**БАЗЗОЗ** *а.* بزاز газворфурӯш, матоъфурӯш.

Ҳамчунин маҷлиси ваъз чун кулбаи баззоз аст, он ҷо то нақде надиҳӣ, бизоате наситонӣ, ва ин ҷо то иродате наёварӣ, саодате набарӣ. *Саъдӣ*

**БАЗЗОЛ** *а.* بذال базлкунанда; ҷавонмардӣ нишондиҳанда дар бахшиш ва сахо; бисёр инъому ато ва эҳсонкунанда.

**БАЗИДАН** بزیدن вазидан.

**БАЗЛ** *а.* بذل **1.** бахшиш, инъом, эҳсони бедареғ.

Аз бузургон шунидаам бисёр:
Сабри дарвеш беҳ, ки базли ғанӣ. *Саъдӣ*

Моли беандоза аз нуқуд ва ҷавоҳир ва ҷомаҳои гаронмоя... базл кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва ин ҷамъият бе молу зар ва базли нону таом сурат нагирад. *Аҳмади Дониш*

**2.** харҷ, сарф.

Чун бар ҳақиқати он воқиф шаванд, дар талаби он... *базли ҷаҳд дареғ надоранд.* *«Ахлоқи Носирӣ»*

Чу базли ту кардам ҷавонии хеш,
Ба ҳангоми пирӣ маронам зи пеш! *Саъдӣ*

Базли ҷоҳу мол, тарки ному нанг
Дар тариқи ишқ аввал манзил аст.*

**БАЗЛА||БАЗЛАТ** *а.* بذله||بذلت латифа, аския, сухани шӯхиомез дар ҷавоб.

Хоҷа Ҳофиз базлаву латифаи бисьёр гуфтӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**БАЗЛАГӮ(Й)** بذله گو(ی) латифагӯй, аскиягӯй, одами шӯхтабъ.

Хона беташвишу соқӣ ёру мутриб базлагӯ(й),
Мавсими айш асту даври соғару аҳди шабоб. *Ҳофиз*

**БАЗЛАТ** بذلت *ниг.* **базла.**

**БАЗЛАХОНӢ** بذله‌خوانی латифагӯӣ, суханҳои шӯхиомез гуфтан, аскиягӯӣ.

Ба саҳни чаман базлахонӣ кунем,
Ба ҳангоми дай гулфишонӣ кунем. *Шоҳин*

**БАЗМ** بزم зиёфате, тӯе ё маҷлиси айшу нӯш, ки дар он мусиқӣ ва рақс низ бошад.

Чунин базм берун буд аз таври ақл, ки душвори тақрир буд ва мушкил ба нақл. *Аҳмади Дониш*

◇ **базми вуҷуд** *киноя аз* дуньё; ҳастӣ, зиндагӣ; **базми Ҷам** (*ё* ҷамшедӣ) *киноя аз* базми ниҳоят бузург ва бошукӯҳ.

Умратон бодо дароз, эй соқиёни базми Ҷам,
Гарчи ҷоми мо нашуд пурмай ба даврони шумо! *Ҳофиз*

**базм оростан** сӯҳбат ё маҷлиси айш ва шодӣ, меҳмондорӣ ва зиёфат ташкил додан ба муносибати ҷашн, тӯй, ид ва м. ин.

**БАЗМА** بزمه як гӯшаи базмгоҳ; базм, маҷлиси айшу хушӣ.

Дар он базмаи хисравонӣ хиром,
Дарафкан маи хисравонӣ ба ҷом. *Низомӣ*

**БАЗМГОҲ||БАЗМГАҲ** بزمگاه||بزمگه ҷои базм, маҷлиси айшу меҳмонӣ, маҳалли айшу нӯш.

Ба рӯзи нахустин яке базмгоҳ
Бисозад, шуморо диҳад пешгоҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **ин базмгаҳ** *киноя аз* дуньё.

Низомӣ, ки устоди ин фан вай аст,
Дар ин базмгаҳ шамъи равшан вай аст. *Ҷомӣ*

**(ин) базмгаҳи ҳодисахез** *киноя аз* дуньё.

Бода даркаш, ки дар ин базмгаҳи ҳодисахез
Ҳар чӣ ҷуз бода бувад, ҷумла ҳаром аст ин ҷо. *Махфӣ*

**БАЗМОРО** بزم‌آرا оройишдиҳандаи базм, он кӣ базмро метафсонад; хушрӯй, зеби базм.

Хонаи дил кардаам чун сафҳаи оина соф,
Як шаб аз баҳри худо, эй шамъи базморо биё! *Саидо*

**БАЗМСОЗ** بزمساز **1.** тайёркунандаи базм; базмкунанда; **2.** *маҷ.* шод, хурсанд, хушҳол.

Шабистон ҳама пешбоз омаданд,
Ба дидори ӯ базмсоз омаданд. *Фирдавсӣ*

**БАЗОЕЪ** *a.* بضايع *ҷ.* **бизоат.**

Ҳар чӣ марост аз базоеъ ва амлок, ҳамаро вақф кардам. (1) *Ҷомӣ*

**БАЗОНА** بزانه вазанда.

Вилоят дораму ганҷу хазона,
Сипоҳе низ чун боди базона.*

**БАЗР** *a.* بذر тухм, дона.

Фармуда буд, ки ду донг базри карафс ба адвияи ҳуқна зам кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЗРАФШОН** بذرافشان **1.** тухмафшон, донакор, тухмпош; **2.** *маҷ.* деҳқон.

**БАЗРУЛБАНҶ** *a.* بذرالبنج бангдона.

Гаҳе зи лаъли ту дар дил ҳавои ҷуръаи ҷом,
Гаҳе зи холи ту бар сар хумори базрулбанҷ. *Шоҳин*

**БАИД** *a.* بعيد **1.** дур; *муқобили* **наздик 1.**

Дар он ҷо олӣ ва софил, қарибу баид намебошад. *Аҳмади Дониш*

**аҳди баид** замони қадим, замони дуру дароз.

Расме қадим аст ва аҳде баид, то ин расм маъҳуд ва маслук аст. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** хориҷ аз ҳолати оддӣ, аз эҳтимол дур.

Аҳди баид шуд, ки зи май тавба кардаем,
Набвад б а и д нақзи чунин аҳди мо ба ид. *Ҷомӣ*

**БАИДУЛФИКР** *a.* بعيدالفكر дурандеш, пешбин, бохирад; бомулоҳиза.

Ҷамъе аз мардуми баидулфикр ва дурандеш ба Абӯалӣ гуфтанд, ки бар сабили истеъҷол аз ақиби Маҳмуд бояд шитофт. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАИДУЛҒАВР** *a.* بعيدالغور чуқур, амиқ; амиқи воҳимадор.

Ва хандақе баидулғавр ба гирди он кашида буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙАТ** *a.* بيعت муоҳадаи дӯстӣ (бастан), аҳду паймон.

Амири Бухоро Абдулҷаббор ибни Шуайб буд ва бо вай байат кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳар се бад-ин кор байат карданд ва савганд хӯрданд, ки ин кор бикунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАЙДАҚ||БАЙЗАҚ** *a.* بيدق||بيذق пиёда (дар бозии шаҳмот).

Ки шоҳ арчи дар арса зӯровар аст,
Чу заъф омад, аз байдақе камтар аст. *Саъдӣ*

Ба як лаъб рахтам ба он арса каш,
Ки ҳам байзақ он ҷою ҳам шаҳ туй. *Ҷомӣ*

Ҳар байзақе, ки биронди, ба дафъи он бикӯшидаме ва ҳар «шоҳ!»-е, ки бихондӣ, ба фарзин бипӯшидаме. *Саъдӣ*

◇ **байдақи сим** (*ё* **симин**) *киноя аз* ситора.

Мушаъбиди фалак аз зери ҳуққа пайдо кард
Ҳазор байдақи симин ба дасти сеҳрнамо. *Убайди Зоконӣ*

**БАЙДО(Ъ)** *a.* بيدا(ء) чӯл, биёбон; **байдои пурваҳшат** биёбони пурхатар.

Дар он байдои пурваҳшат... ҳеҷ мутанаффисе ба назари вай дарнаёмад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАЙЁЪ** *a.* بياع байъкунанда, даллол.

Дар он кӯчаҳо панҷоҳ корвонсарои некӯ ва дар ҳар як байёон ва ҳуҷрадорон нишаста. *Носири Хисрав*

**БАЙЗА** *a.* بيضه **1.** тухм; тухми мурғ.

Ва ду донаи марворид ёфт, ҳар яке чун байзаи кабутар. *«Таърихи Наршахӣ»*

**байза афкандан** а) тухм мондан, тухм партофтан; б) *маҷ.* тарсидан ва заҳра бохтан; дил аз тарс бой додан; **аз байза баромадан** нав аз тухм баромадан; ба вуҷуд омадан, пайдо шудан.

Дигар ин мурғ кай аз байза баромад, ки чунин булбули хушсухану тӯтии шаккархо шуд? *Саъдӣ*

**2.** кулоҳи ҷангӣ.

Нокарда зи дасту панҷааш ёд,
Афканда зи бим байза(-и) фӯлод. *Мӯҳсини Таъсир*

◇ **байзаи алвон** тухми ранга; тухме, ки бачагон дар ҷашни наврӯз ранг карда бозӣ мекунанд.

Барои идии атфоли гулшан
Аён шуд байзаи алвони ғунча. *Саиди Ашраф*

**байзаи Анқо** тухми мурғи афсонавии Анқо; *киноя аз* чизи ноёб ва чизе, ки ном дораду вуҷуд надорад.

Оби ин чашма дар гудози бақост,
Тухми ин кишта байзаи Анқост. *Бедил*

Шоҳин, гар аз назири ту ҷӯяд касе суроғ,
Бояд даруни байзаи Анқо суроғ кард. *Шоҳин*

**байзаи ашк** донаи ашк, қатраи оби дида.

Булбул шавад аз шавқи ту, эй гулшани хубӣ,
Ҳар байзаи ашке, ки зи чашми тарам афтад. *Ҷомӣ*

**байзаи байзо** *ниг.* **байзаи субҳ; байзаи зар** (*ё* **заррин**) *ниг.* **байзаи субҳ; байзаи заррин бар ташти зар** *киноя аз* тулӯи офтоб.

Пеш аз он к-ин байзаи заррин ба ташти зар шавад,
Дар хурӯш ояд хурӯс аз нолаҳои зори ман. *Бадри Ҷочӣ*

**байзаи кофур** *киноя аз* барф.

Холӣ мадор хирмани оташ зи дуди уд,
То дар чаман зи байзаи кофур хирман аст. *Анварӣ*

**байзаи кофури рӯз** *киноя аз* офтоб; **байзаи кофури шаб** *киноя аз* моҳ; **байзаи оташин** *ниг.* **байзаи субҳ; байзаҳои сапед** *киноя аз* ситораҳо.

Ғуроби шаб аз байзаҳои сапед
Таҳи пар паи бачча бурд аз умед. *Шодӣ*

**байзаи субҳ** *киноя аз* офтоби саҳаргоҳ; **байзаи фӯлод** *киноя аз* хӯди пӯлодин, кулоҳи пӯлодини ҷанговарон; **(заррин) байзаи хур** *киноя аз* хуршед; офтоб.

Кулоҳи зарфишон аз фарқ андохт
Зи заррин байзаи хур зоғи шабзод. *Ҷомӣ*

**байзаи чархи мину** *ниг.* **байзаи субҳ; байзаи шом** *киноя аз* моҳ; **«байза дар кулоҳ»** номи бозиест, ки найрангбозон тухме ё мӯҳраеро дар кулоҳ, тоқӣ ё дар тоси найранг пинҳон намуда, «нестуҳастбозӣ» мекунанд, ҳунари «чашмбандӣ» намоиш медиҳанд.

Бозии чарх бишканадаш «байза дар кулоҳ»,
Зеро ки арзи шӯъбада бо аҳли роз кард. *Ҳофиз*

**байза дар об** тухме, ки ҳанӯз нутфа набастааст; **байза ба таҳи бол баровардан** ҳимоя кардан, ба ҳимоят гирифтан.

З-он шаҳпари ҳиммат ба ту карданд каромат,
То байзаи гардун ба таҳи бол барорӣ. *Соиб*

**БАЙЗАҚ I** *a.* بيذق *ниг.* **байдақ.**

**БАЙЗАҚ** II *а.* بيذق роҳнамо дар сафар.

**БАЙЗО** I *а.* بيضا **1.** сафед(й), соф(й), равшан(й).

Гоҳ аз оташи дил нур ба зулмат бахшам,
Гоҳ аз зулфи сияҳ партави байзо гирам. *Махфӣ*

**2.** номи шаҳре дар Эрон; номи чор деҳа дар Миср.

**БАЙЗО** II || **БАЙЗОЪ** *а.* بيضا||بيضاء офтоб.

**БАЙИНА** *а.* بينه далели возеҳ ва ошкор; гувоҳи исботи муддао, ҳуҷҷати возеҳ.

Он мазлум аз иқомати байина оҷиз омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳоким гуфт... ман ин ашьёро бе гувоҳ ва байина ба шумо дода наметавонам. *Аҳмади Дониш*

**БАЙЛАҚ** بيلك *ниг.* **белак.**

**БАЙН** *а.* بين миёна, васат; мобайн, фосила мобайни ду чиз.

Он ки некиш кори ҳаррӯзист,
Байни мардум ба некномӣ зист*.
Шоҳин чу қадам ниҳод дар байн,
Гардид бар он ду солис-иснайн. *Шоҳин*

**БАЙНАЛАВОМ** *а.* بين العوام байни мардум; дар байни омма, байни умум.

Усули таъзиму эҳтироми байналавом мақоми муомала аст. *Савдо*

**БАЙНАЛАЗДОД** *а.* بين الاضداد байни зидҳо, байни онҳое, ки зидди якдигаранд.

Тавассути байналаздод ба манзалаи хулув(в) аз он аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**БАЙНАЛФАРИҚАЙН** *а.* بين الفريقين байни ду фирқа, ду гурӯҳ, ду тоифа.

Ишорате ба рафъи он фармуда ва тариқи «тавфиқ(и) байналфариқайн» намуд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**БАЙНАЛҶОНИБАЙН** *а.* بين الجانبين байни ду тараф, дар миёнаи ду ҷониб.

То замоне ки арӯс чеҳрагони кавокиб дар шабистони осмон ба ҷилвагарӣ даромаданд; байналҷонибайн ҳарб қоим буд. *«Таърихи Фаришта»*

**БАЙНАННАҲРАЙН** *а.* بين النهرين **1.** байни ду наҳр, байни ду дарьё; **2.** қисми мамлакати Ироқ байни дарьёҳои Даҷла ва Фурот.

**БАЙНАННОС** *а.* بين الناس байни мардум, дар миёни мардум, байни халқ, дар байни халқ.

То ниҳӣ мулкро зи адл асос,
Ҳукм ронӣ ба адл байнаннос. *Ҷомӣ*

...байнаннос машҳур ва мутаориф аст. *Шавкат*

**БАЙНАРРУХОН** *а.* بين الرخان байни ду рух дар бозии шоҳмот.

Бари ин руқъа, ки шатранҷрон аст,
Қамини бозии байнаррухон аст. *Низомӣ*

**БАЙНАҲУМО** *а.* بينهما байни ҳар ду; дар мобайни ҳар ду; дар миёнаи ду нафар.

Тоҳир исьёни падарро изҳор карда, байнаҳумо муҳоработ воқеъ шуда, Тоҳир мағлуб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шуъбаи ақли амалӣ... аз ҳайсияти нисбат ба ақли назарӣ ва издивоҷи байнаҳумо сабаби мутааллиқ ба аъмол шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**БАЙН-БАЙН** *а.* بين بين гоҳ-гоҳ; бо монугир; гоҳу ногоҳ; багоҳу бегоҳ.

Ишқ ҳарчанд байн-байн омад,
Майлу ҷазбе зи ҷонибайн омад. *Ҷомӣ*

**БАЙРАМ** I *т.* بيرم навъе аз матои ресмонӣ, порчаи маҳинбофти ресмонӣ, матои нарм, сабук ва нафис.

Осмон хайма зад аз байраму дебои кабуд,
Мехи он хайма ситохи саману насрино. *Кисоӣ*

Яке чун зумрадин байрам, дувӯм чун буссадин миҷмар,
Савӯм чун мармарин афсар, чаҳорӯм анбарин бадре. *Манучеҳрӣ*

**БАЙРАМ** II *т.* بيرم ид, ҷашн, сур, тӯй.

Рӯзи наврӯз — байрам аст имрӯз,
Дили аҳбоб беғам аст имрӯз. *«Таърихи Фаришта»*

**БАЙРАҚ** *т.* بيرق алам, парчам.

Ба ҳикмате, ки халал андар ӯ наёбад роҳ,
Зи меҳру моҳ кушоданд он миён байрақ. *Анварӣ*

◇ **байрақи гетӣ** *киноя аз* хуршед, офтоб; **байрақи моҳ** *киноя аз* доғи калони миёнаи моҳ; **байрақи сипеҳр** *ниг.* **байрақи гетӣ**; **байрақи субҳ** офтоби саҳаргоҳ; **байрақи шафақ** а) *ниг.* **байрақи субҳ**; б) тобиш ва чароғонии шафақи субҳ.

**БАЙРАҚБАР** بيرق بر барандаи байрақ, байрақбардор.

**БАЙРАҚДОР** بيرقدار дорандаи байрақ, бардорандаи байрақ; шахси вазифадори баранда ва мафҳуздорандаи байрақ.

**БАЙРАҚКАШ** بيرق كش *ниг.* **байрақбар.**

**БАЙРАҚНАМОЙ** بيرق نماى байрақшакл, монанди байрақ.

Ҳама кӯҳ пур барқи байрақнамой,
Ҳама дашт пур байрақи барқзой. *Хоҷу*

**БАЙРАҚСИТОН** بيرقستان **1.** гирандаи байрақ аз дасти душман, ситонандаи байрақ; **2.** *маҷ.* ғолиб, музаффар; **3.** васфи муболиғавие, ки дар ҳаққи паҳлавоне ва шахси пурқуввате мегӯянд.

**БАЙТ** I *а.* بيت хона, хонаи истиқоматӣ.

Тамаъ ба духтари соҳиби байт карда, миёни эшон ба ҷанг анҷомид. *«Равзат-ус-сафо»*

Хӯроки аҳли байти ман аст аз ниҷоҷи ту,
Доим пур аст хонаам аз шербаччагон. *Саидо*

◇ **байти анкабут** тӯри анкабут, лонаи танидаи тортанак; **Байти ақсо** Байтулмуқаддас, Иерусалим; **байти аҳзон** (*инчунин* **байтулаҳзон**) *ниг.* **байти ҳазан.**

Хонаи дида ба дидори ту равшан бошад,
Байти аҳзони ман аз рӯи ту гулшан бошад. (в) *Камоли Хуҷандӣ*

Юсуфи эҳсон чу дар чоҳи ҷафо маҳбус шуд,
Банда чун Яъқуб сӯи байти аҳзон омадаст. (б) *Анварӣ*

**байти бинтулинаб** а) хуми шароби ангурӣ; б) хумхонаи майкада; майхона, шаробхона.

Маро саҷдагаҳ байти бинтулинаб беҳ,
Ки аз байти уммулқуро мегурезам. *Хоқонӣ*

**байти маъмур** (*инчунин* **байтулмаъмур**) *д.* ибодатхонае ки гӯё дар ҷои Каъба то тӯфон будааст ва баъд дар осмони чорӯм дар муқобили Каъба қарор гирифта бошад.

Кулбаи дил байти маъмури фалакро таъна зад,
То хаёлат андар он вайрона меҳмон омадаст.
*Анварӣ*

**байти наҳл** (*инчунин* **байтуннаҳл**) хонаи занбӯри асал.

Абъёти Камол байти наҳл аст,
Неши қаламаш зи неши занбӯр. *Камоли Хуҷандӣ*

**байти уммулқуро** Каъба; **байти ҳазан** (*инчунин* байтулҳазан) а) хонаи ҳузн, хонаи андӯҳ, ғамхона; гӯшаи ҷудоӣ ва фироқ; б) *киноя аз* хонаи Яъқуб, ки дар вақти ҷудоӣ аз писараш Юсуф дар он ҷо мотам мегирифтааст.

Яъқуб дошт байти ҳазан баҳри худ яке,
Ман дорам аз барои ту сад байти беҳазан. *Ҷомӣ*

в) хона ва ҳуҷрае ки ошиқ дар вақти ҷудоӣ аз маҳбуба дар он ғаму ғусса мехӯрад.

**БАЙТ** II *а.* بیت ду мисраъи бо ҳам алоқаманди шеър.

Субҳ аз нафас ду мисраи барҷаста хонд, рафт,
Девони эътибор — ҳамин байташ интихоб! *Бедил*

**байти тахаллус** он байти шеър, ки дар он тахаллуси шоир зикр шудааст; **байти ғарро** а) байти фасеҳ ва балеғ; байти равшанмаънӣ, байти санъатбаланд; б) *маҷ.* байти баландмазмуни машҳуру маъруф.

Гузорандаи байти ғаррои ман,
Ки шуд зеби ӯ зебу орои ман... *Низомӣ*

**байт-байт** ду мисраъ, думисраӣ.

Гирифтам байт-байташро шумора,
Ҳазор омад ва лекин чорбора. *Ҷомӣ*

**БАЙТАЛ** *т.* بیتل аспи мода, модиён.

Сӯфӣ, тарафи савмиа каш байтали худро,
Ҳуш дор, ки майхона раҳи ом надорад. *Шоҳин*

**БАЙТОР** *а.* بیطار табиби ҳайвонот.

Мардакеро чашмдард бархост, пеши байторе рафт, то даво кунад. *Саъдӣ.*

Аспи ту ки реши ӯ фаровон гардад,
Байтор зи диданаш пушаймон гардад. *Мушфиқӣ*

**БАЙТУЛАМАЛ** *а.* بیت‌العمل хонаи истеҳсоли чизе; коргоҳ, корхона; гӯшаи эҷодӣ.

Номаи дарди Фиғонӣ лоиқи таҳрир нест,
Баҳри он байтуламал зоеъ магардон дударо.
*Фиғонӣ*

**БАЙТУЛАРӮС** *а.* بیت‌العروس хонаи арӯс; гӯшаи роҳату фароғат барои келину домод.

Чун Маъмун ба байтуларӯс биёмад, хонае дид мунаққаш. *Низомии Арӯзӣ*

**БАЙТУЛАСНОМ** *а.* بیت‌الاصنام буткада, санамхона, бутхона.

Ба байтулаcном рафта, дар он ҷо мӯътакиф нишаст. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙТУЛАТИҚ** *а.* بیت‌العتیق *ниг.* байтулҳарам.

**БАЙТУЛАТИҚА** *а.* بیت‌العتیقه *ниг.* байтулатиқ.

**БАЙТУЛАҲЗОН** *а.* بیت‌الاحزان *ниг.* байт (байти аҳзон).

Ӯро гирифта дар кунҷи байтулаҳзон маҳбус хоҳад гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Магар ту Юсуфи гумгаштаю ман Яъқуб,
Ки кунҷи кулбаи ман бе ту байтулаҳзон аст.
*Низорӣ*

**БАЙТУЛИБОД||БАЙТУЛИБОДАТ** *а.* بیت‌العباد||بیت‌العبادت масҷид, ибодатхона.

Фармуд, то бар дари қасри ӯ хонае сохтанд ва онро байтулибод ном ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙТУЛКАЪБА** *а.* بیت‌الکعبه *ниг.* байтулҳарам.

**БАЙТУЛЛАҲМ** *а.* بیت‌اللحم номи маҳалле дар наздикии Байтулмуқаддас, ки гӯё Исо аз Марьям дар ин қарья таваллуд ёфтааст.

Тоифае ... гуфтанд, ки ... Марьям аз Байтуллаҳм мурожиат карда, дар Байтулмуқаддас таваттун намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙТУЛЛОҲ** *а.* بیت‌الله *ниг.* **байтулҳарам.**

Ҳикоят кунанд, ки ... ба вақти азимати Байтуллоҳ ... ба Доруссаломи Бағдод расид.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**БАЙТУЛМАЪМУР** *а.* بیت‌المعمور *ниг.* байт (байти маъмур).

**БАЙТУЛМОЛ** *а.* بیت‌المال хазинаи давлатӣ дар мамлакатҳои исломӣ барои нигоҳ доштани пул ва мол.

Гуфт: Мулк эшонрост, аммо ба сабаби риддати падари эшон халифа аз дасти эшон берун карда ва мулки байтулмол гардонидааст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ин гадои шӯхчашми мубаззирро, ки чандин неъмат ба чандин муддат барандохт, биронед, ки хазинаи байтулмол луқмаи масокин аст. *Саъдӣ*

Абдулло Ҷаъфарро дар аҳди Муовия аз хизонаи байтулмол ҳар сол ҳазор дирам медоданд. *Ҷомӣ*

**БАЙТУЛМУЛК** *а.* بیت‌الملک *киноя аз* қасри шоҳ, бошишгоҳи волӣ.

**БАЙТУЛМУҚАДДАС** *а.* بیت‌المقدس шаҳри машҳур дар Фаластин, ки онро Уршалим ва Қуддуси Шариф низ меноманд, ва гӯё Довуд бинои онро сар карда Сулаймон ба итмом расонидааст.

Ба хушкӣ расиданд сар кинаҷӯй,
Ба Байтулмуқаддас ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**БАЙТУЛҒАЗАЛ** *а.* بیت‌الغزل беҳтарин байти ғазал.

Шеъри Ҳофиз ҳама байтулғазали маърифат аст,
Офарин бар нафаси дилкашу лутфи суханаш.
*Ҳофиз*

**БАЙТУЛҲАЁТ** *а.* بیت‌الحیات **1.** маҳалли зиндагӣ; муҳити умр ва зиндагонӣ.

Бодо саодоти абад байтулҳаётатро мадад,
Ҳайлоҷи умратро адад ғоёти ақсо дошта. *Хоқонӣ*

2. *д.* ҷаннат, биҳишт.

**БАЙТУЛҲАЗАН** *а.* بيت‌الحزن *ниг.* байт (байти ҳазан).

Дар он байтулҳазан маҳзуну ношод
Нишасту баст дар бар хешу авлод. *Нозим*
Лекин ба шарти он, ки дар асnои он нишот,
Ёд аз муқими гӯшаи байтулҳазан кунед. *Шоҳин*

**БАЙТУЛҲАРАМ** *а.* بيت‌الحرم *д.* хонаи Каъба дар Макка.

**БАЙТУЛҲАРОМ** بيت‌الحرام *ниг.* байтулҳарам.

**БАЙТУЛҶУНУН** *а.* بيت‌الجنون девонахона, хонаи ҷинниён, бошишгоҳи девонагон.

Навъи панҷуми байтулҷунун хонае бошад, ки ҳар кӣ бад-ӯ дарояд, мутаҳайир ва маҷнун гардад. *«Илми симиё»*

**БАЙТУННАҲЛ** *а.* بيت‌النحل *ниг.* байт (байти наҳл).

**БАЙТУССАМАД** *а.* بيت‌الصمد *д.* хонаи худо; масҷид (ибодатгоҳи аҳли ислом).

Он ҷо байтуссанамро вайрон сохтаанд ва ба ҷои он байтуссамад тартиб кардаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙТУССАНАМ** *а.* بيت‌الصنم бутхона, буткада, санамхона, нигорхона.

Бинои Каъбаву байтуссанам карданд пайкорон,
Гилу хиште, ки барҷо монда буд аз каъбаи дилҳо. *Соиб*

**БАЙТУТА||БАЙТУТАТ** *а.* بيتوته‌||بيتوتت 1. шабгузаронӣ, шабро дар ҷое саҳар кардан, шабро дар ҷое рӯз кардан.

Исо ... дар ҳар мавзее, ки шаб даромадӣ, байтутат кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*
То ба манзили Сарой расид ва дар он ҷо байтутат карда алассабоҳ равон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. шабзиндадорӣ, шабро бо бедорхобӣ рӯз кардан.

**БАЙТУШШАРАФ** *а.* بيت‌الشرف 1 хонаи нек, хонаи бошарофат; 2. *нуҷ.* бурҷе, ки ба он дохил шудани ситораи муайяне аз ҳафт ситораи сайёр нек ва бошарофат шумурда мешавад, мас. дохил шудани Офтоб ба бурҷи Ҳамал, Зӯҳра ба бурҷи Ҳут, Қамар ба бурҷи Савр ва ҳоказо.

Яъне ки қурси Хуршед аз Ҳут дар Ҳамал шуд,
Кард эътидол бар вай Байтушшараф муқаррар. *Ҳоқонӣ*

Хисрави анҷум ба Байтушшарафи худ хиромид. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙЪ** *а.* بيع 1. харид, харидан.

Ба ҳар чизе, ки ҳар кас дастрас дошт,
Дар он бозор байъи ӯ ҳавас дошт. *Ҷомӣ*

2. фурӯхт, фурӯш, фурӯхтан.

Худ макун аз байъ тарозу гарон,
Варна фузун медиҳу кам меситон. *Низомӣ*

Маҳмуд таааллуқи хотир ба он канизак дошт, ба байъи ӯ ризо надод. *«Равзат-ус-сафо»*

**байъу широъ** хариду фурӯш.

Ҳукм фармуд, ки бар байъу широи хамр ва соири мускирот иқдом нанамоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

ба байъ овардан фурӯхтан.

Баъд аз рафъи куфту тааби баҳр ... бахше аз он ҷавоҳиротро дар он ҷо ба маблағи шаст ҳазор рупия ба байъ овардам. *Аҳмади Дониш*

◇ **байъи иқомат кардан** муайян кардани маблағи кироян хонае барои истиқомат, барои иҷора.

Ҳасан кӯшкҳо ва манзараҳо дид, пурсид, ки аз они кист? Гуфтанд: Он касе, ки байъи иқомат кунад. Ҳасан бомдод он мардро талаб кард ва байъи иқомат кард. *«Тазкират-ул-авлиё»*

**БАЙЪНОМА** بيع‌نامه санади харидуфурӯш; ҳуҷҷати ақди байъ.

Муштарӣ байъномаи он хуршедвашро талабид. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЙҒОР||БАЙҒОРА** بيغار||بيغاره маломат, накӯҳиш, сарзаниш, таъна, мазаммат.

Чун ба ҷуз ҷавру ҷафокорӣ надорӣ рӯзу шаб,
Мар-маро байғораи меҳру вафо то кай кунӣ? *Анварӣ*

Зи ҳар як забон ҳар кӣ огаҳ бувад,
Забонаш зи байғора кӯтаҳ бувад. *Низомӣ*

**БАЙҒӮЛА** بيغوله 1. гӯша, кунҷ, канора.

Зи кошона ба роғ оянду бинмоянд хубон рух,
Зи байғӯла ба боғ оянду бикшоянд мурғон пар. *Муиззӣ*

2. бероҳа.

Суханро, ки хор аст, хораш гузор,
Зи байғӯла дар раҳгузораш гузор. *Шоҳин*

**БАЙҒӮЛАНИШИН** بيغوله‌نشين гӯшанишин, харобанишин.

Байғӯланишини кӯҳу ҳомун,
Машҳур ба номи нек Маҷнун. *Шоҳин*

**БАҚОВУЛ** *т.-м.* بكاول сардори ошпазҳо, хонсолор.

Хонсолорони чобукдаст ва баковулони покизаатвор ҳар соат моидаҳои рангоранг... ҳозир гардониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**БАКОРАТ** *а.* بكارت духтарӣ, дӯшизагӣ.

...Сарфи дароҳим дар иморат ва харҷи данонир ҷиҳати изолаи бакорат ба бухлу имсоки бениҳоят мунофот надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАКРАС** بكرس *ниг.* баграс.

**БАКТАР||БАГТАР** بكتر||بگتر ҷомаи оҳанӣ, ки ҷангҷӯёни қадим дар вақти ҷанг мепӯшиданд.

Зиреҳ буд доим туро зери сар,
Ба сар ҳӯду хафтону бактар ба бар. *Шодӣ*

**БАЛ I** بل пошна, пошнаи пой.

**БАЛ II** *а.* بل *шакли кӯтоҳшудаи* **балки.**

Ва бисьёр хари аблақ дидам ҳамчу асб, бал латифтар. *Носири Хисрав*

**БАЛАД I** *а.* بلد воқиф, огоҳ, бохабар; роҳнамо.

Бурда аз худ ғами дуздида нигоҳе моро,
Баладе нест ба ғайр аз рами оҳе моро. *Муиззӣ*

Сайидо, аз сафари каъбаи дил пой макаш!
Дар биёбони талаб ҳар сари хоре балад аст. *Сайидо*

**балади роҳ** роҳбалад, роҳбар.

Болоҷӣ... ба маҷарри аслии худ шитофт ва муътақидони худро балади роҳ гардид.
«*Хизонаи омира*»

**БАЛАД** II *а.* بلد *ниг.* **балда.**

Дигар он, ки роҷеъ шавад ба мушоракат дар баладу вилоят ё иқлими мамлакат... ва онро илми мамлакатдорӣ... хонанд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**БАЛАНД** بلند **1.** боло; дар боло буда; сӯи боло кашида; *муқобили* **паст** 1.

З-ин пеш ба обу гил занам даст,
Ин кохи баланди чарх шуд паст. *Шоҳин*

Он ду абрӯи муқаввас ду камонанд баланд,
Ки ба сад қарн аз он турфа камон натвон сохт. *Камоли Хуҷандӣ*

**баланд кардан** бардоштан, боло кардан.

Бикшо зи хоб чашму сари худ баланд кун,
Дар дасту пои ман назари хешро бимон! *Сайидо*

**2.** дароз (нисбат ба вақт ва ғ.).

Маҳв шуд нури хирад, то шуд маро савдо баланд,
Рӯзҳо кӯтоҳ гардад, чун шавад шабҳо баланд. *Соиб*

Умрест, ки дар олами савдои муҳаббат,
Аз нолаи ман бурҷи баландест аламро. *Бедил*

**3.** гузаро, шунаво (нисбат ба овоз, садо).

Рубобу чанг ба бонги баланд мегӯянд,
Ки гӯши хуш ба пайғоми аҳли роз кунед. *Ҳофиз*

Дар чаман қумрӣ ҳамегӯяд ба овози баланд,
Ростӣ аз тинати сарви хиромон бурдаанд. *Сайидо*

**4.** қоматбаланд, қаддароз.

Маликзодаеро шунидам ки кӯтоҳ буд ва ҳақир ва дигар бародаронаш баланду хубрӯй. *Саъдӣ*

**болои баланд** қомати мавзун, қади расо.

Рутбати дониши Ҳофиз ба фалак бар шуда буд,
Кард ғамхории болои баландат пастам. *Ҳофиз*

◇ **ҳарфи баланд** а) сухани пурмаъно, пурмазмун ва бадеъ; б) гапи сахт, ҳарфи танбеҳдиҳанда; гапи тунду тез; **баланду паст** ноҳамворӣ, номувофиқатӣ; *киноя аз* сахтиву душворӣ; *киноя аз* камбудӣ, норасоӣ.

Нест имконе, ки анҷомам ба ҳамворӣ кашад,
Бар баланду пасти худ ҳар чанд сӯҳон мекашам. *Мулҳам*

**баланд афтодан** дараҷаи олӣ ва камол ёфтан, мавқеи пурқадр пайдо кардан.

Чу васфи қоматат гӯям, баланд афтад ҳадиси ман,
Сухан чун з-он даҳон ронам, ҳикоят мухтасар гардад. *Исмат*

Рутбаи афкори мо, Соиб, баланд афтодааст,
Кай расад ҳар кӯтаҳандеше ба фикри дури мо! *Соиб*

**баланд шудан** ба вуҷуд омадан, бархостан; зоҳир гаштан, падид омадан.

Шуд аз маркази хок оташ баланд
Парид аз замин соя ҳамчун сипанд. *Сайидо*

**БАЛАНДАХТАР** بلنداختر **1.** толеъбаланд, некбахт; **2.** тавоно, нируманд, муқтадир.

Зи таъсири дили бедор чашми тар шавад бино,
Ки моҳ аз нури хуршеди баландахтар шавад пайдо. *Соиб*

**БАЛАНДБОЛО** بلندبالا қадбаланд, мавзун.

Зи шавқи наргиси масту баландболое,
Чу лола бо қадаҳ афтода дар лаби ҷӯям. *Ҳофиз*

**БАЛАНДИГИРОЙ** بلندی گرای толиби баландӣ; ҷоҳталаб, касе, ки майли азамат ва бузургӣ дорад.

Саре, к-аз ту гардад баландигирой,
Ба афкандани кас наафтад зи пой. *Низомӣ*

**БАЛАНДИН** بلندین болодарӣ, чӯби болоии дари хона; чорчӯби дар.

Дар ӯ афрошта дарҳои симин,
Ҷавоҳирҳо нишонда дар баландин. *Шокири Бухорой*

**БАЛАНДМАРТАБА** بلندمرتبه дорои ҷоҳу мақом, соҳибрутба.

Ба меҳр кӯш, Ҳилолӣ, ки оқибат чу ҳилол
Баландмартаба гардӣ, фалакмақом шавӣ. *Ҳилолӣ*

**БАЛАНДНАЗАР** بلندنظر назарбаланд, баландҳиммат.

... *Ки эй баландназар, шоҳбози сидранишин,*
Нишемани ту на ин кунҷи меҳнатобод аст. *Ҳофиз*

**БАЛАНДНОМ** بلندنام некном; машҳур.

**БАЛАНДОВОЗ** بلندآواز касе ё чизе, ки садои баланд дорад; баланднаво.

Шуд баландовоз булбул дар миёни ошиқон,
Сӯхт ҷони хешро, шуд волаву ҳайрони гул. *Имло*

**БАЛАНДОВОЗА** بلندآوازه машҳур, ба ҳама маълум.

Соқӣ, ғами ман баландовоза шудаст,
Сармастии ман бирун зи андоза шудаст. *Хайём*

**БАЛАНДОВОЗАГӢ** بلندآوازگی шӯҳратмандӣ, машҳурӣ.

Чу сарви бӯстонаш тозагӣ ёфт,
Дар он гулшан баландовозагӣ ёфт. *Мулҳам*

**БАЛАНДОҲАНГ** بلندآهنگ **баланд**овоз; *маҷ.* машҳур, маъруф.

То ту ин нойро насозӣ танг,
Нашавӣ дар ҷаҳон баландоҳанг. *Ҷомӣ*

**БАЛАНДӢ** بلندی **1.** теппа.

Заминро баландӣ набуд ҷойгоҳ,
Яке марказе тира буду сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* мақом, ҷоҳ, мартаба; бартарӣ.

Бузургӣ ба номусу гуфтор нест,
Баландӣ ба даъвию пиндор нест. *Саъдӣ*

**БАЛАНДҲИММАТ** بلندهمت **1.** соҳибэҳсон; некихоҳ, хайрхоҳ; **2.** назарбаланд, чашмсер.

**БАЛАНДҲИММАТӢ** بلندهمتی **1.** соҳибэҳсонӣ, хайрхоҳӣ; **2.** назарбаландӣ, ҳимматбаландӣ.

Баландҳимматии зарра доғ мекунадам,
Вагарна зарра куҷо, меҳри офтоб куҷо? *Урфӣ*

**БАЛАСОН||БАЛИСОН** *ю.-а.* بلسان номи дарахтест, ки барги ҳояш бӯи хуш дошта, аз он равғани эфир тайёр мекунанд.

Ба лисонаш нигар, ки чун *балисон*
Равғани дерьёб мечакадаш. *Хоқонӣ*

**БАЛВО** *а.* بلوى||بلوا ғавғо, ҷунбиши издиҳом; шӯриш, исьён.

Назди зуҳури ҳодиса ва вукӯи балво ҳеҷ ҷазаъ ва фазаъ суд надиҳад. *Аҳмади Дониш*

**БАЛВОЯ** بلوايه *ниг.* **болвоя.**

**БАЛГАН** بلگن *ниг.* **балкан.**

**БАЛДА** *а.* بلده маҳалли аҳолинишин; шаҳр; кишвар, сарзамин.

Аз нафси Ҳирот ва қуро ва балда муҷтамеъ гашта гувоҳӣ доданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**балдаи тайиба** шаҳри Макка ё шаҳри Мадина.

Ва аҳли ҳифзу харосат мехоҳанд ӯро аз он балдаи тайиба берун баранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАЛЕ** *а.* بلى *ҳиссачаи тасдиқӣ* **1.** ҳа, ҳо, оре; **2.** саҳеҳ, дуруст аст, ки ...

Каманди зулфи ӯ сайди диламро мекашад ҳар сӯ,
Бале, сайёд моҳиро ба зарби шаст мегирад.
*Ибни Ямин*

Бале, қадри чаманро булбули афсурда медонад,
Ғами марги биродарро биродармурда медонад.*

**БАЛЕҒ** *а.* بليغ *ниг.* **балиғ.**

**БАЛИД** *а.* بليد кундфаҳм, кундзеҳн; ноогоҳ, бевуқуф; аблаҳ, аҳмақ; камақл.

Гар битобад давлати ӯ бар дили марди бахил,
В-ар барафтад сояи ӯ бар сари марди балид ...
*Муиззӣ*

**БАЛИЁТ** *а.* بليات *ҷ.* **балия, бало.**

Ҳар кӣ мубошири ин балиёт бувад, дил бар ҳалок ниҳад. *Аҳмади Дониш*

**БАЛИЛА** *ю.-а.* بليله донаи ҷавзмонанди зардранги монанд ба ҳалила, ки пӯсти он дар тиб ба кор меравад; дарахти балила дар Ҳиндустон мерӯяд.

Он ҳалила, он балила кӯфтан,
З-он талаф карданд маъмурии тан ... *Румӣ*

**БАЛИСОН** *ю.-а.* بلسان *ниг.* **баласон.**

**БАЛИЯ||БАЛИЯТ** *а.* بليه||بليت **1.** бало; сахтӣ ва азоб; ранҷ, кулфат; иллат ва беморӣ.

Дур набошад, ки ранҷу балият ба офият мубаддал шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳамидиддин, ки фозили рӯзгор буд, ҳомии Анварӣ шуд ва аз он балия халос кард.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** бадбахтӣ, фақирӣ, муҳтоҷӣ.

Мустансир амволи бениҳоят бар арбоби истеҳқоқ сарф кард, то он балия таскин ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ӯ дар он балият сипар аз сабр сохт. *Авфӣ*

**БАЛИҒ||БАЛЕҒ** *а.* بليغ **1.** расо, пурра, комил, мукаммал; фасеҳ.

Салмони Соваҷӣ ... шоире фасеҳ ва сухангузоре балеғ аст. *Ҷомӣ*

**саъи балиғ** ҷаҳди комил, кӯшиши басазо, сазовор.

Бо мо мувофақат карда дар дафъи душманони мо саъи балиғ намой. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мустаҳкам, сахт, устувор, қувватнок.

Аз ҳоли муҷрим тафаҳҳуси балиғ фармояд.
*Авфӣ*

Мулозимон хостанд, ки он мардро адаби балеғ кунанд. *Аҳмади Дониш*

**БАЛК** بلک *шакли кӯтоҳшудаи* **балки.**

**БАЛКАН||БАЛГАН** بلکن||بلگن манҷаник, сари девор; *муқ.* **ялкан.**

Аз тири ғамзаи ӯст дар дил ҳазор равзан,
Ҳиснест ҷони ошиқ в-аз ғамзаконш балкан.
*Абулмаосли Бухорой*

**БАЛКИ** بلکه **1.** аммо.

Пас гуфтааст, ки: Адолат ҷузве набувад аз фазилат, балки ҳама фазилат бувад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** баръакс.

Лекин он ҷо ки ақл бар кор аст,
Ин на ихфост, балки изҳор аст. *Ҷомӣ*

**3.** шояд, эҳтимол, мумкин, мумкин аст ...

Балки ба вилоятҳо ва иқлим сироят кунад.
*Аҳмади Дониш*

**БАЛО** *а.* بلا офат, газанд, мусибат, бадбахтӣ.

На танҳо офатам зебоии ӯст,
Балои ман зи бепарвоии ӯст. *Ҷомӣ*

Туро, ки ҷони манӣ, сохт нотавон рӯза,
Надонам, аз чӣ сабаб шуд балои ҷон рӯза.
*Ҳилолӣ*

**балои осмонӣ** офатҳои табиӣ: тӯфон, раъду барқ; жола, сел ва ғ.; балои ногаҳонӣ.

Бо балои осмонӣ панҷа кардан мушкил аст,
Барқро манъ аз наистон шер натвонист кард.
*Соиб*

Бибӣ-қозӣ чун балои осмонӣ бар сари эшон расид, ба зарбу лат кашид. *Садри Зиё*

◇ **чӣ бало ...** чӣ қадар ..., чӣ миқдор ..., чӣ бисьёр ...

Писари муаллимеро гуфтанд: «Чӣ бало аҳмақӣ?»
*Ҷомӣ*

**БАЛОАНГЕЗ** بلاانگيز шӯрангез, фитнабедоркунанда; офат ва хасорати бисьёр оваранда.

Бурқаъ барафкан, эй парӣ, ҳусни балоангезро,
То килки сурат бишканад ин ақли рангомезро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАЛОГАРДОН** بلاگردان **1.** муҳофизаткунанда аз бало ва офатҳо.

Балогардони ҷону тан дуои мустамандон аст,
Кӣ бинад хайр аз он хирман, ки нанг аз хӯшачин
дорад. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* садақа, қурбонӣ.

Туӣ он шамърухсоре, ки ҳар ҷо чеҳра бикшоӣ,
Чу парвона балогардон дили сад марду зан гардад.
*Махфӣ*

**БАЛОДАТ** *а.* بلادت кундии зеҳн, кундзеҳнӣ, кундфаҳмӣ.

[Амир] чун балодат дар табиати фарзанд муставлӣ медид, ... намехост, ки фарзанди ӯ баъд аз ӯ бар сарири давлат нишинад. *Аҳмади Дониш*

**БАЛОКАШ** بلاکش гирифтори бадбахтӣ ва кулфат, мубталои сахтӣ ва офат.

Мегуфт ба худ, ки эй балокаш,
В-эй наъли бало зи ту дар оташ. *Шоҳин*

**БАЛОЛАК** بلالک *ниг.* **балорак.**

**БАЛООШОМ** بلاآشام кулфаткаш, ҳадафи офатҳои рӯзгор.

Ман ошиқам, эй пандгӯ, набвад гувор онам, ки ту
Аз офият шарбат диҳӣ ҷони балоошомро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАЛОПАРВАР** بلاپرور сахтию азоб ва офатро ба худ равобинанда; балокаш.

Гоҳаш кашида ҷозибаи ошиқӣ инон,
Бо доғи ошиқони балопарвар омада. *Ҷомӣ*

**БАЛОРАК** *ҳ.* بلارک **1.** шамшери ҳиндӣ, ки аз пӯлоди асл сохта мешавад; шамшери кӯтоҳи ҷавҳардори ҷангӣ.

Чу абр аспи тозӣ барангехтем,
Чу борон балорак фурӯ рехтем. *Саъдӣ*

**2.** ҷавҳари пӯлод; пӯлоди аълосифат.

Балорак чунон тофт аз рӯи теғ,
Ки дар шаб ситора зи торик меғ. *Низомӣ*

**БАЛОРАҶ** بلارچ лаклак, лайлак.

**БАЛОЯ||БИЛОЯ** بلایه қаҳба, руспӣ, бесҳаё, бадахлоқ.

Биёред ин палиди бадкунишро,
Балоя гандапири сагманишро. *Фахриддини Гургонӣ*

**БАЛОҒ** *а.* بلاغ **1.** кифоят, басандагӣ, камол ва кифоят; **2.** расонидан (ба чизе, ба дараҷае).

Ман он чӣ шарти балоғ аст, бо ту мегӯям,
Ту хоҳ аз суханам панд гиру хоҳ малол. *Саъдӣ*

**БАЛОҒАТ** *а.* بلاغت **1.** расидагӣ, расидан ба ҳадди булуғ.

Оқибат ба ҳадди балоғат расонида... духтари ҷамиларо ба ақди ӯ даровардаанд.
*«Шоҳномаи Фарғона»*

**2.** сухангӯӣ ва суханпардозӣ бо мазмунҳои дақиқу баланд ва писандида; камоли суханварӣ; зебу ороии сухан.

Балоғат дар сухан донӣ, чӣ бошад, —
Қаломи андаку маънии бисьёр. *«Хористон»*

Доноёни фанни балоғат... вазнорой ва қофияпоймоиро дар ҳар тариқ ба ҳамсангии маонӣ ва камол санҷидаанд. *Бедил*

Китоби «Зафарнома»-мансур дар ғояти фасоҳат ва ниҳояти балоғат (аст). *«Фатҳнома»*

**БАЛОҲАТ** *а.* بلاهت **1.** аблаҳӣ, нодонӣ, бефаҳмӣ, гӯлӣ.

Донист, ки ин касру нақс аз сафоҳати худи ӯ ва балоҳати элчии ӯст. *Аҳмади Дониш*

**2.** соддадилӣ.

Дуредгаре буд дар балоҳат ба қадри камол ва зане дошт дар ғояти ҳусну ниҳояти ҷамол.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАЛОҶ** بلاچ бӯрьё, ҳасир.

Бадкиморе муқаллиди Лайлоҷ
Буду дарбохт то гилему балоҷ. *Зоири Хуҷандӣ*

**БАЛОҶӮ(Й)** بلاچو(ی) **1.** ҷӯяндаи бадбахтӣ ва мусибат.

Зи Хисрав кам намедонанд Фарҳоди балоҷӯро,
Забони теша бошад тарки тоҷи ҳисравӣ ӯро.
*Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* пархошҷӯй, ҷангҷӯ.

Қасе, к-ӯ балоҷӯи гурдон бувад,
Шабехун на оини мардон бувад. *Фирдавсӣ*

**БАЛЪИДАН** *а.* بلعیدن фурӯ бурдан (ба гулӯ).

Бар сари хон имтиҳон ҷидан,
Луқмаи нарм рост балъидан... *Бедил*

**БАЛҒАМ** *а.* بلغم дар истилоҳи тибби қадим яке аз чаҳор моддаи таркибии бадани инсон: мояи ғализе, ки бо сулфа аз гулӯ мебарояд; лимфа.

Рӯ сафед аз қуввати балғам бувад,
Бошад аз савдо, ки рӯй адҳам бувад. *Румӣ*

**БАМ** بم садои пур ва ғафс; овози баланд ва ғафси созу асбоби мусиқӣ; *муқобили* **зер** II.

Чу қавволи мавҷаш зада каф ба ҳам,
Ғам аз нағмаи зери ӯ хурда бам. *Туғро*

**бами сегоҳ** оҳанги сегоҳ.

Навозаш нағмасози Зӯҳра дар чанг,
Бами сегоҳи ӯ меъроҷи оҳанг. *Ҳозиқ*

**баму зер** пастию баландии овоз дар мусиқӣ.

Муошире хушу рӯди басоз меховҳам,
Ки дарди хеш бигӯям ба нолаи баму зер. *Ҳофиз*

**БАНАФШ||БУНАФШ||БИНАФШ** بنفش ранги обии баланд, ранги гули бунафша; нилгун, кабудранг.

Фурӯҳишт з-ӯ сурху зарду бунафш,
Ҳамехондаш ковиёнӣ дурафш. *Фирдавсӣ*

Ба гирд-андараш зарду сурху бунафш,
Зи ҳар гунае баркашида дирафш. *Фирдавсӣ*

Ту гӯӣ *зи бас шиққаҳои дирафш*
Бипӯшид гардун ҳарири бунафш. *Хоҷу*

**БАНАФША** بنفشه *ниг.* **бунафша.**

**БАНГ** *ҳ.* بنگ моддаи сабзрангест, ки аз барги канаб ҳосил мешавад ва нашъадиҳанда аст.

**БАНГОҲ** بنگاه *ниг.* **бунгоҳ.**

**БАНГӢ** بنگی касе, ки банг истеъмол мекунад, мубталои банг, бангкаш.

Сахт механдид ҳамчун бангиён,
Ғолиб омад ханда бар суду зиён. *Румӣ*

**банд** بند *асоси замони ҳозираи* **бастан.**

**БАНД** بند **1.** ҷои ба ҳам пайвастани ду чиз ё ду узви бадан, мас. банди даст, банди зону.

Хаёли размы ту гар дар дили адӯ гузарад,
Зи бими теғи ту бандаш ҷудо шавад аз банд.
*Рӯдакӣ*

Гар ҷудо созӣ ба теғи ҷавр банд аз б а н д и ман,
Аз ту қатъан нагсилад сарриштаи пайванди ман.
*Ҳилолӣ*

**2.** воситаи ба ҳам бастани чизе; гиреҳ; ришта, занҷир, завлона.

Ба банде бибасташ чу дасту миён,
Ки накшояд он банд пили жиён. *Фирдавсӣ*

Бикушой зи банд пояшро,
Фарш созӣ зи лола ҷояшро. *Мушфиқӣ*

Диле дорам, ки аз султон натарсад,
Зи банду кундаи зиндон натарсад.*

**банд андохтан** а) тугун кардан, бастан, гирех партофтан, гиреҳ бастан; б) *маҷ.* афсун кардан, бандубаст андохтан, сеҳру ҷоду кардан; **3.** асорат, гирифторӣ; ҳабс, зиндон.

Набуд судмандӣ зи афсуну ранг,
На аз банду ранҷу на пайкору ҷанг. *Фирдавсӣ*

Намеҷӯям наҷот аз банди ишқат,
Чӣ банд аст ин, ки хуштар аз наҷот аст?! *Анварӣ*

Наҷастӣ ҳеҷ ҷоне аз камандаш,
Халосӣ кас намедидӣ зи бандаш. *Яҳёи Себак*

**банд сохтан** гирифтор кардан, муқайяд намудан.

Ба тӯҳмат банд месозанд аксар номуродонро,
Ба хуни кӯҳкан дунболи ҷӯи шир хоҳам шуд. *Сайидо*

**4.** монеа, ҳоил, бандубаст; садд, девор.

Дар он ҳудуд обе бузург буд, муғулон банди он бикӯшоданд, то паси пушти лашкари Бағдод ҳама саҳро ба об ғарқ шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Шуд кушода дар миён банде ки буд,
Сахттар шуд майлу пайванде ки буд. *Ҷомӣ*

**банд кардан** а) асир кардан, ба ҳабс андохтан.

Пас маро дар банд кард, муддати ҳафт сол дар банди ӯ бимондам. *Авфӣ*

б) пеши роҳи чизеро гирифтан, монеъ шудан.

Мекунад банд роҳи шарҳу баён,
Мениҳад мӯҳри хомушӣ ба даҳон... *Ҷомӣ*

в) вобаста кардан.

Умедашро ба ваъда банд кардӣ,
Бад-он ваъда дилаш хурсанд кардӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** қуфл, қулф; забонаи қулф.

Чу з-ин бигзарӣ, мардум ояд падид,
Шавад бандҳоро саросар калид. *Фирдавсӣ*

**6.** *маҷ.* макр, ҳила, найранг; фиреб, тазвир, зарқ.

Чу иблис пайваста дид ин сахун,
Яке банди дигар нав афканд бун. *Фирдавсӣ*

Агар ҷодуӣ бояд омӯхтан,
Ба банду фусун чашмҳо дӯхтан. *Фирдавсӣ*

**банду дастон** ҳила, ҳилагарӣ, найрангбозӣ.

Бад-ӯ гуфт: Марди шабистон наям,
Маҷӯям, ки бо банду дастон наям. *Фирдавсӣ*

**7.** қайд; дом; бастагӣ, гиреҳ.

Ба сабр аз корҳо берун равад банд,
Шавад най шаккару шаккар шавад қанд. *Ҳилолӣ*

Ба ҳусни хулқ тавон кард сайди аҳли назар,
Ба банду дом нагиранд мурғи доноро. *Ҳофиз*

**8.** алоқа, вобастагӣ, муносибат; пайванд.

Гуфташ падар: Эй хуҷиста фарзанд,
То чанд бурида аз падар банд? *Шоҳин*

**9.** усул, роҳ, тарзу тариқ.

Яке дар санъати гӯштӣ гирифтан саромада буд, сесаду шаст банди фохир бидонистӣ. *Саъдӣ*

**10.** *маҷ.* вобастагии хаёлу андеша; **банди тааллуқ** вобастагӣ, дилбастагӣ; **дар банди...** дар фикри..., дар андешаи..., дар паи....

Ҳамчунин дар банди он байтам, ки гуфт
Пилбоне бар лаби дарьёи Нил:
Ё макун бо пилбонон дӯстӣ,
Ё бино кун хонае дархурди пил. *Саъдӣ*

Зулфаш, ки таноби гардани туст,
Дар банди ҳалок кардани туст. *Ҳилолӣ*

**11.** камарбанд, миёнбанд.

Мар он бандҳо аз миён боз кун,
Ба шодӣ маи равшан оғоз кун. *Дақиқӣ*

**банди камар** камарбанд, миёнбанд.

Қамонро ба бозу ба зеҳ барфиканд,
Ба банди камар бар бизад тири чанд. *Фирдавсӣ*

**12.** қисм, ҳисса, ҷузв, фасл ё боби асар; ◇ **банди шаҳриёр** номи навое аз мусиқӣ; **банди қабо** тугма ё камарчаи қабо, курта ё ҷома.

Бе накҳати пероҳани ту хирқа задам чок,
Эй ғунчаи хандон, бикушо банди қабоят! *Ҷомӣ*

**тобу банди зулф** печу тоби зулф, ҳалқаи зулф.

Аз тобу банди зулфи диловези ҷонгусил
Ҷон дар ҳазор банду дил андар ҳазор тоб. *Анварӣ*

**банд бардоштан** *киноя аз* кушодан.

Аз шодии рӯи чун ту фарзанд
Бардоштам аз хазинаҳо банд. *Шоҳин*

**банд кашидан** пеши чизеро гирифтан.

Надидӣ касе чашми он чашмбанд,
Ки мижгон кашидаш бар он чашм банд. *Шодӣ*

**банд кушода шудан** рафъ шудани монеа; осон шудани мушкил, бартараф шудани мушкилӣ, ҳалли мушкилот.

Аз бода шавад такаббур аз сарҳо кам,
В-аз бода шавад кушода банди мӯҳкам.
Иблис агар зи бода хӯрдӣ як дам,
Кардӣ ду ҳазор саҷда пеши одам. *Хайём*

**банд аз дил кушодан** хурсанд шудан, фараҳманд гардидан.

Чун чашми падар ба рӯи фарзанд
Афтод, кушод аз дилаш банд. *Шоҳин*

**банд аз забон кушодан** ба сухангӯӣ шурӯъ намудан; гиреҳ аз забон кушодан, ба гап даромадан.

Агар зомин шавӣ онро ба савганд,
Ба шарҳи он кушоям аз забон банд. *Ҷомӣ*

**банд аз қуфли ганҷина кушодан** шеъргӯӣ ва суханпардозиро сар кардан.

Кушодам ман аз қуфли ганҷина банд,
Ба саҳро алам баркашидам баланд. *Низомӣ*

**БАНДА** بنده **1.** абд, барда; ғулом; асир; чокар; зархарид.

Бувад маълуми ҳар озоду банда,
Ки нодон мурдаву доност зинда. *Ҷомӣ*

Зулфи ӯро бандаему кокули ӯро асир,
Сунбули ӯро ғуломи ҳалқабаргӯшем мо. *Сайидо*

**бандаи бо гӯшвор** ғуломи ҳалқабагӯш.

Агар шуд Фаридун чунин шаҳриёр,
На мо бандагонем бо гӯшвор. *Фирдавсӣ*

**2.** фармонбардор, итоаткунанда, мутеъ.

Таҳамтан бад-ӯ гуфт: Ман бандаам,
Сухан ҳар чи гӯӣ, ниюшандаам. *Фирдавсӣ*

**3.** камина, ман (аз рӯи хоксорӣ).

Банда, имрӯз панҷ рӯз гузашт,
Ки бар ин деҳа мезанам фарьёд. *Салмони Соваҷӣ*

Ҳофиз муриди ҷоми май аст, эй сабо, бирав,
В-аз банда бандагӣ бирасон шайхи Ҷомро. *Ҳофиз*

◇ **бандаи ранҷ** дар қайди меҳнату кор, меҳнатдӯст.

Бандаи ранҷ бошу роҳат бин,
Дафтари ишқ хон, фасоҳат бин. *Авҳадӣ*

**БАНДАГӢ** بندگی **1.** асирӣ, ғуломӣ.

Гуфтанд: Ин мардро чӣ хорӣ монд, ки бо мо накард ва моро ба бандагӣ гирифт ва кори сахт мефармояд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**бандагӣ ба ҷо овардан** а) хизмати ғуломона кардан; б) *маҷ.* ҷон додан, вафот кардан; **2.** фармонбардорӣ, итоат.

Гуфтам, ки нӯши лаълат моро ба орзу кушт,
Гуфто: Ту бандагӣ кун, к-ӯ бандапарвар ояд. *Ҳофиз*

**БАНДАНАВОЗ** بنده‌نواز **1.** навозишкунандаи бандаву бечорагон; **2.** *маҷ.* раҳмдил, бошафқат, меҳрубон.

Манам, ки дида ба дидори дӯст кардам боз,
Чӣ шукр гӯямат, эй корсози банданавоз! *Ҳофиз*

**БАНДАР** بندر **1.** маҳалли тиҷорат, ҷои омадурафти туҷҷор ва корвонҳои савдо; **2.** ҷои ҷамъ омадани киштиҳои тиҷоратӣ ва ғ. дар канори дарьё ва баҳр, лангаргоҳи киштӣ дар канораи дарьё ва баҳр.

**БАНДАХОНА** بنده‌خانه **1.** хонаи ғулом.

Манам зи ҷон шуда банда маҳи ягонаи худро,
Ки сохт ҷилвагаҳи ноз бандахонаи худро. *Ҷомӣ*

Хонаи банда бандахонаи туст,
Хайра мақдам! Хуш омадӣ, фармой!
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** хонаи ман, хонаи камина (аз рӯи хоксорӣ).

**БАНДБОЗ** بندباز дорбоз, расанбоз.

**БАНДБОЗӢ** بندبازی дорбозӣ, расанбозӣ.

**БАНДВАРҒ** بندورغ банди об, ҷои бастани об.

Об ҳар чӣ бештар ниру кунад,
Бандварғи сустбуда барканад. *Рӯдакӣ*

**БАНДӢ** بندی маҳбус, зиндонӣ, асир, занҷирӣ.

Дар куштани бандиён тааммул авлотар аст. *Саъдӣ*

**БАНИЗ** بنيز **1.** ҷунин, инчунин, боз ҳам, низ; **2.** ҳаргиз, қатъан, асло.

На он з-ин биёзурд рӯзе баниз,
На инро аз он андуҳе буд низ. *Абӯшакури Балхӣ*

Пас озодагон ин суханро баниз
Набардоштанд эҷ гуна ба чиз. *Фирдавсӣ*

Ки ширинтар аз ҷону фарзанду чиз
Ҳамоно, ки чизе набошад баниз. *Фирдавсӣ*

**БАНИН** *а.* بنين фарзандон; **банину банот** писарон ва духтарон.

Яке аз мӯътамадони худро ба Қазвин фиристод, то банину банот ва ихвон ва соири хешу табор ... бар оташи фано ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАННО** *а.* بنا бинокор, бинокунанда, иморатсоз, меъмор.

Муҳандисон ва банноён биноро оғоз карданд. *Авфӣ*

**БАНОГӮШ||БУНОГӮШ** بنا گوش *буни гӯш; нармаи гӯш.*

Рухи маҳ зард шуд он дам, ки муқобил карданд
Софии субҳи баногӯши туро бо маҳтоб. *Савдо*

◇ **баногӯш кардан** *киноя аз* он, ки баъди таваллуди кӯдак доя ангушти худро ба даҳони вай андохта, комашро мебардорад (гӯё барои дуруст кардани роҳи нафаси кӯдак ва ба дурустӣ шир макидани ӯ).

**БАНОГӮШОГАНДА** بنا گوش آگنده *киноя аз* одами кундзеҳн ва камхирад.

Ӯ гуфт: Он мардаки... баногӯшоганда чунон хоҳад, ки солорон бар фармони ӯ бошанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**БАНОДИР** *а.* بنادر *ҷ.* **бандар.**

Умарои ӯ... қавл аз аҳли фаранг гирифта маро киб ба банодир мефиристоданд. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**БАНОКОМ** بنا کام базарурат, ночор, чору ночор.

Эй баноком моро аз рухи ту маҳҷурӣ,
Он кӣ бошад, ки ба ком аз ту гузинад дурӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАНОН** *а.* بنان ангуштон, сарҳои ангуштон.

Эй қоидаи тоза зи дасти ту карамро,
Эй мартабаи нав зи банони ту қаламро. *Анварӣ*

Қалам дар банонам чу ҷавлон кунад,
Варақҳо пур аз дурри ғалтон кунад. *Шоҳин*

**БАНОНҶ** بنانج палонҷ, яке аз ду зани як шавҳар нисбат ба зани дигар.

Ҳаменасозад бо доғи ошиқӣ сабрам,
Чунон куҷо бинасозад банонҷ бози банонҷ.
*Шаҳиди Балхӣ*

**БАНОТ** *а.* بنات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **бинт; 2.** *маҷ.* ҳамсохт, ҳамто, ҳамҳайат; ◇ **баноти гардун** *ниг.* **Банотуннаъш.**

**БАНОТУЛАРЗ** *а.* بنات الارض рӯдҳо ва дарьёчаҳо.

**БАНОТУННАЪШ** *а.* بنات النعش номи галаситорае, ки онро ба тоҷикӣ Ҳафт Додарон мегӯянд; **Банотуннаъши Кубро** Ҳафт авранги Меҳин; **Банотуннаъши Суғро** Ҳафт авранги Кеҳин.

**БАНӢ** *а.* بنی *ҷ.* **ибн; банӣ-аммон** фарзандони амак, амакзодагон, амакбачагон.

Басе барнаёмад, ки банӣ-аммони султон ба мунозаат бархостанд ва ба муқовамат лашкар оростанд ва мулки падар хостанд. *Саъдӣ*

**банӣ-аъмом** *ниг.* **банӣ-аммон.**

Шахсе аз банӣ-аъмоми ӯ Қобус ном мутасаррифи тахти салтанат гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**банӣ-одам** мардумон, фарзандони одам, авлоди одам, одамизод.

Банӣ-одам аъзои якдигаранд,
Ки дар офариниш зи як ҷавҳаранд.
Чу узве ба дард оварад рӯзгор,
Дигар узвҳоро намонад қарор. *Саъдӣ*

Мурод аз ин китоб ду матлуб аст: Яке донистани аҳволи банӣ-одам аз даври Одам ило явмино. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАНҶ** بنج *шакли арабишудаи* **банг.**

**БАПО** بپا **1.** барпо, барқарор; устувор.

Бигӯям ба солори эрониён:
Чӣ дорӣ бапо Ахтари Ковиён? *Фирдавсӣ*

**2.** *рост, истода;* **бапо кардан** истоёндан.

Канизонро ба пеши ӯ бапо кард,
Ба хизмат сарви болошон дуто кард. *Ҷомӣ*

**бар** بر *асоси замони ҳозираи* **бурдан.**

**БАР I** بر боло, фавқ, баланд; **бар бурдан** бардоштан, боло бардоштан, баланд кардан.

Аз ҷуд қабо дорӣ пӯшида мушаҳҳар,
В-аз маҷд бино дорӣ бар бурда мушайяд.
*Рӯдакӣ*

**сар бар бурдан** а) сар боло кардан, сар бардоштан; б) *маҷ.* сарбаланд шудан; **сар ба хуршед бар бурдан** *кинoя аз* бо номи офтоб қасам ёд кардани офтобпарастон.

Фаридун ба хуршед бар бурд сар,
Ба кини падар танг басташ камар. *Фирдавсӣ*

**БАР II** بر *пешоянд* **1.** ишора ба сӯй, тараф; ба, ба сӯи ..., ба тарафи ...

Гувоҳӣ диҳам, к-ин сухан рози ӯст,
Ту гӯй ду гӯшам бар овози ӯст. *Фирдавсӣ*

**2.** дар, дар рӯи ..., дар болои ...

Ва бар рӯи хок омадани обуранг бе мадади ҳаво сурат набандад. *Бедил*

Ӯ бар сари кӯҳ ҳамчу лола,
Ман ҳамчу маҳ андаруни ҳола. *Шоҳин*

**3.** барои ..., дар ҳаққи ...

Ба хона чӣ дорӣ ту, бар ман биёр,
Ки бар ман сиголӣ бади рӯзгор. *Фирдавсӣ*

Бар дари баста чу биншинӣ басе,
Оқибат бикшояд он дарро касе. *Аттор*

**бари** ... дар пеши ..., дар пазди ..., дар назари ...; дар паҳлӯи ...; ба назди ..., ба пеши ...

Аз ин ошнорӯйтар достон
Ханида наёмад бари ростон. *Низомӣ*

Зи хосон тане чанд ҳамроҳ кард,
Нишон ҷусту омад бари некмард. *Фирдавсӣ*

**бар ҳам** ба якдигар, бар якдигар, бо ҳамдигар.

Чу гургон писанданд бар ҳам газанд,
Баросоянд андар миён гӯсфанд. *Саъдӣ*

**БАР III** بر **1.** бор, мева, самар.

Ҳар дил аз нола баҳори асаре мехоҳад,
Решаписрони ҳар тухм баре мехоҳад. *Бедил*

**2.** *маҷ.* ҳосил, натиҷа.

Манишин рӯтуруш аз гардиши айём, ки сабр,
Гарчи талх аст, ва лекин бари ширин дорад.
*Саъдӣ*

**БАР IV** بر **1.** оғӯш, бағал; паҳлӯ.

Фарқ аст миёни он, ки ёраш дар б а р,
Бо он, ки ду чашми интизораш бар дар. *Саъдӣ*

**ба бар даркашидан** оғӯш кардан, ба канори худ кашидан.

Соқие дорам чу ашку мутрибе дорам чу оҳ,
Шоҳиди ғамро ба бар з-он даркашам ҳар субҳдам.
*Хоқонӣ*

**2.** тан, бадан.

Дар бари ҳамкоре ҷомаи нек бинад, айш бар ӯ табоҳ гардад. *Авфӣ*

Хирқаи ростии дил ҳама афганда зи дӯш,
Ҳамаро ҷомаи андешаи тазвир ба бар. *Мулҳам*

**ба бар кардан** пӯшидан.

Ба ҳар узваш аз пӯст чандин гиреҳ,
Ту гӯй ба бар карда дорад зиреҳ. *Савдо*

**дар бар гирифтан** пӯшидан ва пӯшондан.

Ва дарахтонро ба хилъати наврӯзӣ қабои истабрақ дар бар гирифта... *Саъдӣ*

◇ **аз бар кардан** аз ёд кардан, ҳифз кардан.

Тамоми рӯз дорад доғ аз шӯхӣ муаллимро,
Тамоми шаб нишинад гӯшаву аз бар кунад бозӣ.
*Соиб*

**БАР V** بر васеӣ, паҳноӣ, мас. бари хона, бари газвор.

**БАР VI||БАРР** *а.* بر хушкӣ, замин, қитъа; дашт, биёбон.

Чу пилон ба зӯру чу мурғон ба пар,
Чу моҳӣ ба дарьё, чу оҳу ба бар. *Фирдавсӣ*

Бад-ӯ гуфт аз он чашма чун бозгашт,
Ки: Эй бонуи барру хотуни дашт,
Чаро рӯ наёрӣ ба деҳ ё ба шаҳр,
Ки гирӣ зи ҳар неъмату ноз баҳр? *Ҷомӣ*

Баъд аз паймудани мароҳили бару баҳр ... атрофи Сарандеб бар вай зоҳир шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**бару бум** сарзамин, кишвар; ватан; *муқ.* **бум II** (**буму бар**).

Накардам замоне бару бум ёд,
Туро хостам низ пирӯзу шод. *Фирдавсӣ*

Қудуз гуфт: ... Аз Бағдод то Рум бару бум хароб аст ва ба куллӣ аз ҷуфту тухм афтода.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БАРА** بره *ниг.* **барра.**

**БАРАВОТ** *а.* بروات *ҷ.* **барот.**

... элчиён ва арбоби ҳаволат баравот дар даст бо девон омаданд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БАРАГӢ||БАРАКӢ** برگی||برکی аз пӯсти барра дӯхта (пӯстин, кулоҳ ва ғ.).

Ҳоҷат ба кулоҳи барагӣ доштанат нест,
Дарвешсифат бошу кулоҳи татарӣ дор. *Саъдӣ*

**БАРАД** *а.* برد жола, тагарг, яхча.

То бувад лаълбор вақти сухан,
Пораи оташе, ки бар барад аст. *Бадри Ҷоҷӣ*

**БАРАКАТ** *а.* برکت **1.** афзоиш, фаровонӣ, зиёдатӣ, чизҳои фоидабахш, мазид.

Замини эшон аз хайр ва баракат холист.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** хубӣ, некӣ; некбахтӣ; иқбол, саодат; шарофат.

Неъмат, гӯянд, айни баракат аст,
Вале баракат дар ҳаракат аст.*

Яке аз вузарои маъзулшуда ба ҳалқаи дарвешон даромад ва баракати суҳбати эшон дар вай сироят кард. *Саъдӣ*

**БАРАҚОТ** *а.* برکات *ҷ.* **баракат.**

Ифозати интисоб муайян бояд сохт, то нашри улум намоянду баракоти он ... ба рӯзгори давлати эшон расад. (2) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**БАРАҚОТУЛАРЗ** *а.* برکات الارض баракатҳои замин; *маҷ.* наботот.

**БАРАКОТУССАМОЪ** *а.* برکات‌السماء баракоти осмон; *мач.* борон, барф, бориш, рашаҳоти абр, нур ва м. ин.

**БАРАКӢ** برکی *ниг.* **барагӣ.**

**БАРАНГЕХТАН** برانگیختن 1. шӯрондан, ба шӯр овардан, ба ҳаяҷон овардан; ба ҷӯш овардан; 2. иғво кардан; 3. ба ҳуҷум бархезонидан; хуруҷ кунонидан.

Чу з-ин гуна бисьёр зорӣ намуд,
Сипаҳро барангехт бар сони дуд. *Фирдавсӣ*

4. давондан, тез кардан; ба ҳаракат овардан (аспро).

Бирафту ба Рахш андаровард пой,
Барангехт он пилпайкар зи ҷой. *Фирдавсӣ*

Ҷаҳонҷӯй Беҳзоди равшангуҳар
Барангехт Шабранг чун шери нар. *Хоҷу*

Инон якрикобӣ барангехтанд,
Дудаста ба теғ андаровехтанд. *Низомӣ*

5. дур кардан, берун рондан, аз ҷое ҳай кардан, аз ҷой рондан.

Барангехтандам зи ҷои нишаст,
Ҳаметохтандӣ маро баста даст. *Фирдавсӣ*

Шаҳнаи васл, гӯ, ки ҳиҷронро
Аз сарам як замон барангезад. *Хоқонӣ*

6. ба вуҷуд овардан; барпо кардан, бино кардан, сохтан.

Зи Ҳиндустон то ба ақсои Рум
Барангехт шаҳре ба ҳар марзу бум. *Низомӣ*

7. эҷод кардан; 8. баровардан, бардоштан.

Сипаҳ аз ду сӯ дар ҳам овехтанд,
Яке гарди тира барангехтанд. *Дақиқӣ*

9. сухан рондан, изҳор кардан, гуфтан, фароҳам гуфтан.

Аз ин шева суханҳое барангехт,
Ки бо ҷон он парирухро даровехт. *Низомӣ*

**БАРАНДА** برنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **бурдан;** 2. роҳбар, раҳнамо.

Ва дар ин роҳ баранда даркор нест.
*Аҳмади Дониш*

3. *киноя аз* худо.

[Абӯзар] гуфт: Маро иҷозат деҳ, то ба ҷое равам. [Усмон] гуфт: Куҷо шавӣ? Гуфт: Баранда медонад! *«Таърихи Табарӣ»*

**БАРАНДОЗ** برانداز харҷ, хароҷот, сарф, маҳориҷ.

Ба андозае кун барандози хеш,
Ки бошад миёна, на андак, на беш. *Низомӣ*

**БАРАНДОХТАН** برانداختن 1. берун андохтан, бароварда партофтан.

Бар он буқъа к-ӯ борагӣ тохта
Замин ганҷи Қорун барандохта. *Низомӣ*

2. дур кардан, дур андохтан.

Моҳи ман, парда барандохтаӣ, яъне чӣ?
Маст аз хона бирун тохтаӣ, яъне чӣ? *Ҳофиз*

3. нест кардан, маҳв кардан, нобуд сохтан.

Барандоз бехе, ки хор оварад,
Дарахте бипарвар, ки бор оварад. *Саъдӣ*

4. бекор кардан, соқит намудан.

[Ҳалокухон] боже ки аз киштиҳо меситаданд бибахшид ва он расм барандохт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

5. андохтан; *маҷ.* нисор кардан.

Ба назми сухан чун бипардохтам,
Гуҳарҳо ба доман барандохтам. *Шоҳин*

6. партофтан; пӯшондан.

Он на зулф аст, ки бар чеҳра барандохтаӣ,
Ту маро рӯзи сиёҳе ба сар андохтаӣ. *Шоҳин*

**БАРАНДУДАН** براندودن андова кардан, молидан; рӯймол ва рӯйкаш кардан.

Ҳама ёли асп аз карон то карон,
Барандуда мушку маи заъфарон. *Фирдавсӣ*

**БАРАНҶАН||БАРАНҶИН** برنجن||برنجین *ниг.* **абранҷан.**

**БАРАС** *а.* برص касалие, ки дар пӯсти бадан аз пайдо шудани доғҳои сафед ҳосил мешавад, песӣ.

Фазл ибни Яхьёи Бармакиро бар сина қадре барас падид омад. *Низомии Арӯзӣ*

**БАРАСОТ||БАРСОТ** *ҳ.* برسات мавсими борон дар Ҳиндустон.

**БАРАФКАНДАН||БАРАФГАНДАН||БАРФИКАНДАН** برافکندن||برافگندن||برفکندن партофтан, дур партофтан; андохтан, барандохтан, дур андохтан, афкандан.

Саҳаргаҳ ки завраққаши офтоб
Зи соҳил барафканд заврақ бар об... *Низомӣ*

Барфикан эй шамъи ҳусну эй маҳи хубон, ниқоб,
То ба сад меҳнат ниҳад бар пои ту сар офтоб.
*Махфӣ*

**гиреҳ барафкандан** бастан.

... Ки Баҳром пӯшид пинҳон зиреҳ,
Барафканд банди зиреҳро гиреҳ. *Фирдавсӣ*

**БАРАФРОХТАН** برافراختن баланд намудан, фароз кардан, бардоштан, баланд бардоштан.

Фарроши сабуксайри бод соябони абр дар фазои ҳаво барафрохт. *Авфӣ*

Чун садои нафир ва наъраи карраной ба гӯш расид, ... аламдорон аламҳоро барафрохтанд.
*«Фатҳнома»*

**БАРАФРОШТАН** برافراشتن *ниг.* **барафрохтан.**

Ба номус бояд ҷаҳон доштан
Ва з-ин ҷост раъят барафроштан. *Низомӣ*

Ба инсоф гардан барафроштанд,
Ба таҳсини ӯ бонг бардоштанд. *Ҷомӣ*

**БАРАФРӮХТАН** برافروختن 1. даргиронидан.

Оташи кайд барафрӯхтаанд,
Хирмани бас касон ки сӯхтаанд. *Ҷомӣ*

2. равшан кардан.

Соқӣ, ба нури бода барафрӯз ҷоми мо,
Мутриб, бигӯ, ки кори ҷаҳон шуд ба коми мо.
*Ҳофиз*

Сухан зоҳир кунад сӯзи ниҳонро,
Зи шамъи дил барафрӯзад ҷаҳонро. *Ҳилолӣ*

**БАРАФШОНДАН** برافشاندن 1. рехтан, резондан, пошидан; 2. нисор кардан.

Ба шодӣ ҳама ҷон барафшонданд,
Бар он паҳлавон офарин хонданд. *Фирдавсӣ*

3. такон додан, ҷунбондан, ба ҳаракат овардан; пароканда кардан; парешон кардан.

Сабо он зулфи пурхамро барафшонд,
Дили сад бедил аз ҳар хам фурӯ рехт. *Ҷомӣ*

**БАРАШКОЛ** *ҳ.* برشکال *ниг.* **баршакол.**

**БАРАҲМАН||БАРҲАМАН** *ҳ.* برهمن **1.** ҳаким ва донишманди ҳиндӣ; пир ва муршиди бутпарастон.

... Ки донистам, ар зинда он барҳаман
Бимонад, кунад саъй дар хуни ман. *Саъдӣ*

Чу бардорад зи пеши рӯи авсон,
Ҳиҷоби моридӣ дасти бараҳман... *Манучеҳрӣ*

Бараҳман шуд аз рӯи ман шармсор,
Ки шунъат бувад бахья бар рӯи кор. *Саъдӣ*

Ҳеҷ дар мулки ҷаҳон чун ӯ парирухсор нест,
Барҳаманро беҳтар аз гесӯи ӯ зуннор нест.
*Туғрал*

**2.** асилзода ва наҷиби ҳиндувон.

**БАРАҲНА** برهنه **1.** луч, урьён.

Дар роҳ дуздон ӯро бараҳна кардаанд. *Авфӣ*

**2.** *маҷ.* ошкор, рӯйкушода, падидор, зоҳир, фош.

Қасе к-ӯ бараҳна кунад рози дӯст.
Раво бошад, ар бардарониш пӯст.
*Абӯшакури Балхӣ*

Фиристода чун посух овард боз,
Бараҳна шуд он рӯйпӯшида роз. *Фирдавсӣ*

**БАРАҲНАПО(Й)** (برهنه‌پا(ی **1.** пойлуч, побараҳна.

Осудагӣ дар бало? кӣ гӯяд?
Бар хор бараҳнапо напӯяд. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* фақир, гадо, бечора, камбағал.

Дар ин чаман сари сабз он бараҳнапо дорад,
Ки чор мавсиму чун сарв як қабо дорад. *Соиб*

**БАРАҲНАТАН** برهنه‌تن танлуч, танбараҳна.

Риёзаткашӣ, ҷоми пӯшин бинӯш,
Бараҳнатанӣ, далқи шамъӣ бипӯш! *Хоҷу*

**БАРБАСТ** بربست : **барбаст кардан** ба ҳам бастан, пайвастан, банд кардан.

Фармуд, то он ҳамаро барбаст карданд ва деворҳои баланд бар ӯ заданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БАРБАСТА** بربسته **1.** бандшуда, басташуда.

Имрӯз баски рехтаӣ хуни булбулон,
Барбаста шуд ба халқ раҳи кӯчабоғҳо. *Сайидо*

**2.** аз тараққӣ монда; аз робитаву муносибатҳо маҳрумшуда.

Мулки барбаста чунон бошад заиф,
Мулки баррушта чунин бошад шариф. *Румӣ*

**БАРБАСТАН** بربستن **1.** ба ҳам бастан, пайвастан.

Ба як даст барбаста шеру паланг
Ба дасти дигар жандапилони ҷанг. *Фирдавсӣ*

**2.** пеши чизеро гирифтан, банд кардан.

Биёвард аз он бум чандон сипоҳ,
Ки бар мӯру бар пашша барбаст роҳ. *Фирдавсӣ*

**3.** бастан, пӯшидан.

Гавҳари ман дар таҳи гарди касодӣ шуд ятим,
Вақти он омад, ки барбандам дӯкони хештан.
*Сайидо*

**4.** задан; навохтан.

Бизад нои рӯину барбаст кӯс,
Биёрост лашкар чу чашми арӯс. *Фирдавсӣ*

**БАРБАТ** *ю.-а.* بربط асбоби қадимии удмонанди мусиқӣ, ки ҳашт тор дорад.

Ҷомею бутею барбате бар лаби кишт,
Ин ҳар се маро нақду туро насья биҳишт.
*Хайём*

◇ **барбати Исо** а) барбате, ки ӯро Исо-пайғамбар менавохтааст; б) барбати исодам, барбате, ки оҳанги он ба ғоят рӯҳбахш аст.

Барбати Исову фаршҳои фаводӣ,
Чангу мудак, ниру нои чобуки ҷонон. *Рӯдакӣ*

**БАРБАТЗАН** بربطزن касе, ки барбат мезанад, барбатнавоз.

Аз навои чангу барбат базми ту холӣ мабод,
То хурӯши чангу созу ғулғули барбатзан аст.
*Муиззӣ*

**БАРБАТСАРОЙ** بربط‌سرای барбатнавози сароянда, сароянда ба оҳангу нағмаи барбат, барбатӣ.

Ҷумла мусиқор з-ин барбатсарой,
Лаҳни довудии эшон ҷонфизой. *Аттор*

**БАРБОД** برباد зоеъ, талаф(шуда), маъдум.

Як дам аз умри гиромӣ нагузашт,
К-он ҳама зоеу барбод набуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Аз ман акнун тамаи сабру дилу ҳуш мадор,
К-он таҳаммул ки ту дидӣ ҳама барбод омад.
*Ҳофиз*

**барбод гаштан** *ниг.* **барбод шудан; барбод додан** зоеъ гардонидан, талаф гардонидан, нобуд кардан, аз миён бурдан.

Чашмони сиёҳи ӯ ба як ноз,
Доданд ҳазор фитна барбод. *Исмат*

**барбод рафтан** талаф шудан, зоеъ гаштан.

Исмат, шароб нӯш, ки барбод меравад
Садсола нозу неъмати дунъё ба ним дам. *Исмат*

**барбод шудан** (*ё* **гаштан**) талаф гардидан, нобуд гаштан, зоеъ шудан.

Зи ногаҳ баромад яке боди сахт,
Ҳам он мева барбод шуд, ҳам дарахт. *Ҷомӣ*

Гар аз гуфтори Ширин мурд Фарҳод,
Аз ӯ сад ҷони ширин гашт барбод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРБУРДАН** بربردن боло кардан, боло бардоштан.

Пӯпак дидам ба ҳаволи(и) Сарахс
Бонғак барбурда ба абр-андаро. *Рӯдакӣ*

**БАРГ I** برگ **1.** узви ғизогирӣ аз ҳаво ва мубодилаи бухор дар растаниҳо ба шакли сафҳаи сабзи тунук.

Дилҳои мо чу барги хазон рехтӣ ба хок,
Эй навбаҳор, сарви хиромони кистӣ? *Сайидо*

**2.** вараќи гул.

Дар сухан пинҳон шудам чун бӯи гул дар барги гул,
Майли дидан ҳар кӣ дорад, дар сухан бинад маро.
*Махфӣ*

Ба по кафшаш зи барги гул маҳинтар,
Қафаш аз барги гул ҳам нозанинтар. *Ҳозиқ*

**3.** ҳосил, самар.

Чу худ хӯрдаӣ барги пешинагон
Дарахте насояндагонро нишон. *Шоҳин*

**баргу бар** баргу бор, барг ва меваи дарахт.

Афву хашмаш бару баргест хушу талх, валек
Хушию талхӣ ҳама баргу бар омехтаанд. *Хоқонӣ*

◇ **барги арғавонӣ** *кинояз аз* рухсори сурх.

Хазони ҳаҷр барги арғавонӣ
Бадал кардаш ба ранги заъфаронӣ. *Бадрӣ*

**барги бед** (*инчунин* **баргбед**) навъе аз пайкон ва ханҷар, ки ба шакли барги бед созанд.

Бадӣ гар худ будӣ деви сафеде,
Ба пеши барги бедаш барги беде. *Низомӣ*

**барги гул** а) *кинoя аз* лаби маъшуқа.

Аз забонат мерасад ҳар лаҳза озоре маро,
Мехалад ҳар дам ба дил з-он барги гул хоре маро. *Фузулӣ*

б) *киноя аз* рӯи маъшуқа.

Барги гулро додӣ аз гулгуна зеб,
То бад-он рангаш зи дил бурдӣ шикеб. *Ҷомӣ*

**барги ёсмин** *киноя аз* рӯи маҳбуба.

Тоқат надошт он кас аз нозукӣ нафасро,
Эй бод, тунд магзар аз барги ёсминаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**барги козарунӣ** аниси даштӣ; **барги коҳ** *киноя аз* миқдори ниҳоят ками чизе, нисбати ташбеҳӣ бо чизи андаке.

Дар пушти ман ниҳанд агар кӯҳи Қофро,
Монанди барги коҳ наёяд маро гарон. *Сайидо*

**барги най** харбузаи хуб.

**БАРГ** II برگ **1.** зоди роҳ, захираи роҳ, тӯшаи сафар.

Роҳи ту дур омаду манзил дароз,
Барги роҳу тӯшаи манзил бисоз. *Низомӣ*

**барги сахтӣ** захира ва таъминоти рӯзҳои тангӣ, мозодае барои рӯзҳои бенавоӣ ва ноёбӣ; **барги сахтӣ ниҳодан** барои рӯзҳои сахт чиз захира кардан.

Ба духтар чӣ хуш гуфт бонуи деҳ,
Ки рӯзи наво барги сахтӣ бинеҳ! *Саъдӣ*

**баргу зод** зоди роҳила, созу сомони роҳ, тӯшаю захираи роҳ, асбоби сафар.

Дар ин раҳ чу бардоштам баргу зод,
Сабурӣ кунам, то барояд мурод. *Низомӣ*

**барги роҳ бастан** омодаи сафар гаштан, ба сафар тайёрӣ дидан.

Не тоқати дар ватан нишастан,
Не қуввати барги роҳ бастан. *Шоҳин*

**2.** соз, сомон, асбоб; лавозим.

Туфайли сӯҳбати ёр асту нуқлу бодаву ҷом
Чу барги айш бисозӣ нахуст ёр талаб. *Ҷомӣ*

**барги созу тараб** лавозимоти айшу хушӣ, асбоби ороиш ва зебу зинати сӯҳбат.

Ҳама ҷо аз табиати озод
Барги созу тараб кунем эҷод. *Бедил*

**баргу наво** асбобу сомон, баҳраву самар, маош, ризқу рӯзӣ; молу давлат.

Гуфт: Чун бошад гадо он, к-аз кулоҳаш тукмае
Сад чу моро рӯзҳо, бал солҳо баргу навост! *Анварӣ*

**3.** қувват, тоб, тавоноӣ, тоқат.

Чунон карашмаи соқӣ дилам зи даст бибурд,
Ки бо каси дигарам нест барги гуфтушунид. *Ҳофиз*

Не барги шикоят аз ту гуфтан дорам,
Не тоқати дарди дил нуҳуфтан дорам. *Заҳири Форьёбӣ*

**4.** қасд, ният.

Ки барги ҳар ғаме дорам дар ин роҳ,
Надорам барги нохушнудии шоҳ. *Низомӣ*

**барги иқомат сохтан** муқим гаштан, истиқомат намудан.

Ин ҷо барги иқомат бисозӣ ва аҳлу фарзандро бад-ин манзил нақл кунӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАРГАШТА** برگشته **1.** баргардида, пасгардида; **2.** рӯйтофта, рӯйгардонида; *маҷ.* носозгор.

Оҳ аз ин рӯзгори баргашта,
Ки зи ман лаҳза-лаҳза баргардад. *Ҳилолӣ*

**БАРГАШТААЙЁМ** برگشته ایام *ниг.* **баргаштабахт.**

**БАРГАШТААХТАР** برگشته اختر *ниг.* **баргаштабахт.**

**БАРГАШТАБАХТ** برگشته بخت **1.** бадбахт, бетолеъ, аз нашъунамои зиндагӣ бебаҳра ва бенасибмонда, вожгунабахт; ба фалокат ва наҳсият гирифторшуда; **2.** ноумед, маҳрум аз хушӣ ва некӯиҳои ҳаёт; **3.** *маҷ.* шикастхӯрда, мағлуб.

На танҳо манат гуфтам, эй шаҳриёр,
Ки баргаштабахтиву бадрӯзгор. *Саъдӣ*

**БАРГАШТАДАВЛАТ** برگشته دولت *ниг.* **баргаштабахт.**

Чу баргаштадавлат маломат шунид,
Сарангушти ҳасрат ба дандон газид. (1) *Саъдӣ*

**БАРГАШТАМИЖГОН** برگشته مژگان касе, ки мижгонҳояш аз расоӣ хамшуда бошад; *киноя аз* маҳбубае, ки мижгонҳои баргаштаи зебо дорад.

Гарчи уммеди зафар бо лашкари баргашта нест,
Мекунад сайди дил он баргаштамижгон beштар. *Соиб*

**БАРГАШТАН** برگشتن **1.** бозгаштан, бозгашт кардан.

Ба сад уммед ҳар дам гирди он девору дар гардам,
Басе уммедворам, оҳ, гар навмед баргардам. *Ҳилолӣ*

**2.** рӯ тофтан, рӯ гардондан аз касе ва чизе.

Ба қавли душманон баргаштӣ аз дӯст,
Нагардад ҳеҷ кас бо дӯст душман. *Ҳофиз*

Бар онам, к-аз ту ҳаргиз барнагардам,
Ба гирди дилбари дигар нагардам. *Анварӣ*

**БАРГБЕД** برگ بید *ниг.* **барг I (барги бед).**

**БАРГИРИФТАН** برگرفتن **1.** гирифтан; **2.** бардоштан, боло бардоштан, бардошта гирифтан, гирифта бурдан.

Об бар рӯи замин ҷамъ шуд ва киштиро аз ҷой баргирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Сутуни оҳанин, ки ба бист мард баргирифтандӣ, бар пушти ӯ ниҳоданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** бартараф кардан, рафъ намудан; дур кардан, дур гирифтан, кандан.

Дида аз дидори хубон баргирифтан мушкил аст,
Ҳар кӣ моро ин насиҳат мекунад, беҳосил аст. *Саъдӣ*

**4.** қабул кардан, пазируфтан.

Ин тӯҳфа ба ёдгор баргир,
Сармояи сад баҳор баргир. *Файзӣ*

**5.** ба эътибор гирифтан.

Ёр моро ба ҳеҷ барнагирифт,
В-он чӣ гуфтем, ҳеҷ дарнагирифт. *Анварӣ*

**6.** сар кардан, шурӯъ намудан, оғоз кардан.

Таҳамтан мар-онро ба бар даргирифт,
Бизад руд, гуфторҳо баргирифт. *Фирдавсӣ*

Биншастию гирья баргирифтӣ,
Фарьёду фиғон зи сар гирифтӣ. *Ҳилолӣ*

**БАРГИСТОН** برگستان бӯстон, боғ.

Наргиси чашми бутон раҳ мезанад,
Оби он наргис зи баргистони кист?
*Шамси Табрезӣ*

**БАРГОШТАН** برگاشتن баргардондан.

Чу Судобаро рӯй баргоштанд,
Шабистон ҳама наъра бардоштанд. *Фирдавсӣ*

**БАРГРЕЗ** برگریز хазон, фасли тирамоҳ, мавсими хазон.

Ситеза макун з-он ки боди ситез
Кунад боғи инсофро баргрез. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Аз резише, ки кард дар айёми навбаҳор,
Дар баргрез шох ба васли самар расад. *Соиб*

◇ **ҳангоми баргрези ҳаёт** *киноя аз* мавсими пирӣ, фасли хазони умр.

Ҳангоми баргрези ҳаётам шуду ҳанӯз
З-он навбаҳори ҳусн сабое намерасад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРГУЗАШТАН** برگذشتن **1.** гузаштан, гузашта рафтан.

Дӯш боз омад хаёлат пеши ман,
Ҳоли ман чун дид, аз ман баргузашт. *Анварӣ*

**2.** боло гузаштан, боло шудан аз чизе, баланд гузаштан аз чизе.

Рояти ҳусни ту аз маҳ баргузашт,
Бо ман ин ҷаври ту аз ҳад даргузашт. *Анварӣ*

**БАРГУЗИДА** برگزیده интихобшуда, писандида, афзал донисташуда.

... аз фузалои замон ва аз баргузидагони даврони худ мебошад. *«Таърихи Сайидроқим»*

**БАРГУЗИДАН** برگزیدن писандидан, интихоб кардан, ихтиёр намудан, бартар шумурдан, тарҷеҳ додан; қабул кардан.

Рақам бар худ ба нодонӣ кашидӣ,
Ки нодонро ба сӯҳбат баргузидӣ. *Саъдӣ*

Ӯро ба дӯстӣ баргузид. *Аҳмади Дониш*

Ва сустиҳои иборатро низ дар ин мақом ба садди маҳками бинои фитрат баргузида (аст). *Бедил*

**БАРГУМОШТАН** برگماشتن маъмур кардан, вакил кардан, таъин кардан.

Зи дил домани ҳафт кишвар гузошт,
Ба ҳар кишваре ноибе баргумошт. *Низомӣ*

Чу мушриф ду даст аз амонат бидошт,
Бибояд бар ӯ нозире баргумошт. *Саъдӣ*

**чашм баргумоштан** чашм нигарон кардан, нигаристан; назари диққат додан.

Сиёвуш чу чашм андакс баргумошт,
Аз эшон яке чашм з-ӯ барнадошт. *Фирдавсӣ*

**БАРГУСТУВОН** برگستوان **1.** пӯшиши зиреҳдори ҷанговарон; **2.** болопӯши зиреҳдор барои муҳофизати асп дар рӯзи ҷанг.

Шуданд оҳаниҷома пиру ҷавон,
Фиканданд бар асп баргустувон. *Ҳотифӣ*

**БАРГУСТУВОНВАР** برگستوانور **1.** аспи зиреҳпӯш; **2.** дорои аспи зиреҳпӯш.

Сипоҳаш фузун шуд зи сесад ҳазор
Зиреҳдору баргустувонвар савор. *Фирдавсӣ*

**БАРГУФТАН** برگفتن **1.** гуфтан, гуфта додан, баён кардан.

Қиро дар шаҳр баргӯям ғами дил?
Қӣ омад дар ду олам маҳрами дил? *Анварӣ*

Баргӯй, ки ин чӣ рӯзгор аст?
В-ин кор ки мекунӣ, чӣ кор аст? *Шоҳин*

**2.** аз ёд гуфтан.

Вақте дар сафари Ҳиҷоз тоифаи ҷавонони соҳибдил... байте муҳаққиқона баргуфтандӣ. *Саъдӣ*

**бард** برد *асоси замони ҳозираи* **бардидан.**

**БАРД** *а.* برد сармо, хунукӣ, сардӣ.

Қард чун тундӣ рақибат, теғ бастӣ бар камар,
Баста гардад об, ҳар гоҳе ки тундӣ қард бард.
*Восифӣ*

Худро аз осеби ҳарру бард эмин дорад.
*Аҳмади Дониш*

**барди аҷуз** (*инчунин* **бардулаҷуз**) хунукӣ, сармои ҳафт рӯзи зимистон, яъне се рӯзи охири баҳманмоҳ (январь) ва чор рӯзи аввали исфандмоҳ (февраль) ё аз 18-ум то 24-уми моҳи хут (6—13 март).

Ҳамчунон аз ниҳеби барди аҷуз
Тифл нохӯрда шири доя ҳанӯз. *Саъдӣ*

**БАРДА** برده **1.** бандӣ, асир.

[Убайдуллоҳ Зиёд] мол бигирифт ва бозгашт ва он чаҳор ҳазор барда бо хештан бурд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** банда, ғулом; чӯрӣ, канизак.

Ҳар аҳаде аз оҳодуннос молики дувисту сӣ барда шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАРДАВОМ** بردوام доим, ҳамеша, пайваста, давомнок; бефост, пай дар пай.

**БАРДАМИДАН** بردمیدن **1.** сабзида баромадан, дамида баромадан, сабзидан; рӯидан, рустан, нумӯ кардан.

Монанди об дар гулу райҳон равон шудем,
То аз замини ташна зи мо бардамад гиё(х).
*Шамси Табрезӣ*

Қош аз паи сад ҳазор сол аз дили хок
Чун сабза умеди бардамидан будӣ. *Хайём*

**2.** зоҳир гардидан, намудор шудан, пайдо шудан, ба вуҷуд омадан; баромадан.

Субҳ омаду саҳифаи масқул баркашид,
В-аз осмон шамомаи кофур бардамид.
*Шамси Табрезӣ*

**3.** варам кардан, пурбод гардидан, дамида баланд шудан.

Дар арзи роҳ сармо бинии элчиро бардошт, ки ҳамчу кӯза бардамид ва менолид. *Аҳмади Дониш*

**4.** ба шӯр омадан, ба ҳаяҷон омадан, ба изтироб омадан; музтариб шудан.

Чу Судоба рӯи Сиёвуш бидид,
Пурандеша гашту дилаш бардамид. *Фирдавсӣ*

**БАРДАМОНДАН** بردماندن дамонидан; **чашм бардамондан** а) ҷиддан ё бо хашм нигоҳ кардан; б) чашм дӯхтан бо ҳирс ва тамаъ.

Гурсина рӯбоҳ шуд то он табир,
Чашм зи ӯ бардамонда хир-хир. *Рӯдакӣ*

**БАРДАРИДАН** بردریدن дариидан, пора кардан, чок кардан.

Фасли хазон чу андалеб вомонад аз сухан,
Гулҳои боғ бардаранд гулгунқабо ба тан.
*Кошифи Хуҷандӣ*

**БАРДАФУРӮШ** برده فروش фурӯшандаи ғулому асир, ғуломфурӯш.

То яке рӯз марди бардафурӯш
Бардаи шоҳро расонд ба гӯш. *Низомӣ*

**БАРДИДАН** بردیدن гурехтан; баргардидан, баргаштан.

Аз раҳ наравам, то-м нагӯянд ба роҳ ой,
Бар раҳ наравам, то-м нагӯянд зи раҳ бард.
*Оғоҷӣ*

Ҳиммат сабук мадор, ки бо ҳиммати шигарф
Човуши подшоҳ наронад, ки бард-бард!
*Шамси Табрезӣ*

**БАРДОДАН** بردادن **1.** додан, супоридан.

Аз ин ишқи ҷигарҳора чӣ дорам чашми беҳбудӣ,
Ки бардода ба боди нестӣ чун ман ҳазоронро.
*Ҷомӣ*

**2.** пардохтан; ба сар бурдан, гузаронидан; машғул шудан.

Пеш аз ин умре ба ёди ишқи ӯ бардодаам,
Боз гаштам ошиқи дидори ӯ, тадбир чист? *Анварӣ*

**бардор** بردار *асоси замони ҳозираи* **бардоштан.**

**БАРДОР** بردار мевадор, босамар.

Дарахти бардор мабуред. *Авфӣ*

**БАРДОШТАН** برداشتن **1.** боло кардан, баланд кардан.

Чу бардошт парда зи дар ҳербад,
Сиёвуш ҳамебуд тарсон зи бад. *Фирдавсӣ*

**2.** барпо кардан, сохтан, бино кардан.

Дидам... саҳне рафеъ ва иморате олия аз атроф бардошта, музайян ва заранд уд.
*Аҳмади Дониш*

**3.** аз ҷо ҷунбондан, ба по хезондан.

Ӯ иҷобат кард ва лашкар бардошт ва бирафт то ба деҳаи Наршах. *«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** гирифтан.

Овард, ба назди Қайс бигзошт,
Қайсаш ба ҳазор бӯса бардошт. *Шоҳин*

**5.** нест кардан, аз байн бурдан; куштан.

Ваъда кард, ки ӯро бардорад ё ба тоат оварад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ёри мо дил зи дӯстон бардошт,
Меҳри дерина аз миён бардошт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**6.** задан; офат расонидан.

Воқеан дар арзи роҳ сармо бинии элчиро бардошт, ки ҳамчу кӯза бардамид ва менолид.
*Аҳмади Дониш*

**БАРДУЛАҶУЗ** *а.* بردالعجوز *ниг.* **бард (барди аҷуз).**

Офтоби ман аз ҳамал чу кушод,
Кӣ зи бардулаҷуз орад ёд? *Низомӣ*

**БАРДӮХТАН** بردوختن **1.** дӯхтан, бахья кардан, васла кардан.

Зи ганҷаш замин киса бардӯхта,
Саман симу хайрӣ зар андӯхта. *Низомӣ*

**2.** бастан, ба рӯй бастан.

Тавонам дари зӯҳд бардӯхтан,
Ба базм омадан, маҷлис афрӯхтан. *Низомӣ*

... К-он чашми сиёҳи фитнаангез
Бардӯхтаӣ ба новаки тез. *Шоҳин*

**БАРЕЗАН** بریزن *ниг.* **бареҷан.**

**БАРЕШИМ** بریشم **1.** *ниг.* **абрешим** 1.

Ба ҳама шаҳр буд аз ӯву аз ин,
Дар барешим чу кирми пилла замин. *Унсурӣ*

**2.** тори асбобҳои мусиқӣ.

**БАРЕШИМНАВОЗ** بریشم نواز созанда, мутриб, торнавоз.

Барешимнавозони суғдисуруд
Ба гардун баровард овози руд. *Низомӣ*

**БАРЕҶАН||БАРЕЗАН** بریجن || بریزن танӯр, танӯри заминӣ.

Зан барракабоб дар барезан мепухт,
Худ соҳиби тӯй рӯ чу нон меафрӯхт.*

**БАРЗАГАР||БАРЗГАР** برزگر деҳқон, донапош, ғаллакор, кашоварз, зироаткор.

Мир ҳама гандуми деҳқон хӯрад,
Барзгар аз қурси ҷавин нагзарад. *Носири Хисрав*

Хаббоз аз барои барзагар нон пазад ва барзагар барои ӯ кишт намояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**БАРЗАГАРӢ||БАРЗГАРӢ** برزگری деҳқонӣ, кашоварзӣ.

На ту аз ҷадди худ бузургтарӣ,
Ки нашуд мунфаил зи барзагарӣ. *Бедил*

**БАРЗАДАН** برزدن **1.** *ниг.* **задан** 1; **2.** ба мусодима овардан, садама додан.

Чун қадам аз хок фаротар задам,
Боди ҳаворо ба ҳаво барзадам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** ба тан кашидан, пӯшидан; пӯшондан.

Зи боди сарди ҳасудат сипеҳри гармдимоғ
Ба зери ҷуббаи мақсура пӯстин барзад.
*Заҳири Форъёбӣ*

**4.** баровардан.

Рӯй бар девори ғам шабҳо ба сар бурдан чӣ суд,
Гар на он маҳ барзанад як шаб сар аз девори мо.
*Ҷомӣ*

**5.** баланд шудан, намудор шудан, зоҳир гардидан, падидор шудан.

Мушкил, ки равад доғат ҳаргиз зи дили чокам,
То лола магар рӯзе сар барзанад аз хокам.
*Ҳилолӣ*

**барзан** برزن *асоси замони ҳозираи* **барзадан.**

**БАРЗАН** برزن **1.** маҳалла, кӯчаву кӯй; қисме аз шаҳр; майдони идгоҳи шаҳр.

Омад ин навбаҳори тавбашикан,
Парниён гашт боғу барзану кӯй. *Рӯдакӣ*

**2.** ҳавлӣ, хона, маскан.

Ҷаҳон шуд пур аз шодию хоста,
Дару боми ҳар барзан ороста. *Фирдавсӣ*

**БАРЗАХ** *а.* برزخ **1.** чизе, ки дар миёни ду чизи ба ҳам муқобил воқеъ бошад, миёни ду чизи зидди якдигар.

Ҳар куҷо обу оташе пайдост,
Барзахаш, чун назар кунанд, ҳавост. *Бедил*

**2.** гардана, гарданаи миёни ду баҳр; қитъаи борики миёни ду дарьё.

**БАРЗГАР** برزگر *ниг.* **барзагар.**

**БАРЗГАРӢ** برزگری *ниг.* **барзагарӣ.**

**БАРЗИН** برزین 1. номи оташкадае будааст, ки Озарбарзин низ мегӯянд.

Шаби тор чӯяндаи кин манам,
Ҳамон оташи тези Барзин манам. *Фирдавсӣ*

2. номи чандин қаҳрамон аз «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**БАРИД** I *а.* برید қосид, пайк, номарасон, номабар, чопар.

Нишони ёри сафаркарда аз кӣ пурсам боз,
Ки ҳар чӣ гуфт бариди сабо, парешон гуфт. *Ҳофиз*

Бариди умед ба истиқболи ҷамоли Юсуф фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **бариди фалак** *киноя аз* Моҳ ва сайёраи Зуҳал.

**БАРИД** II برید воҳиди тӯл дар қадим, ду фарсах.

**БАРИН** I برین баланд, боло; баландтарин, болотарин; олитарин.

Бад-ин дам нургуҳар рӯи замин аст,
Бад-ин дам тозатар чархи барин аст. *Бадрии Кашмирӣ*

◇ **фирдавси барин** *киноя аз* биҳишт.

Носиҳо, даъват макун моро ба фирдавси барин,
Қ-остони ҳиммати соҳибдилон болотар аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**хулди барин** *ниг.* **фирдавси барин.**

**БАРИН** II برین монанди ..., мисли ...

То ниқоб аз чеҳра андозӣ чу гул, дар пои ту
Мекунам фарьёд ҳар шаб то саҳар булбул барин. *Шоҳин*

**БАРИСТОДАН** برایستادن қоим шудан, устуворӣ намудан, сахт истодан.

Қоим ду дасти хеш «алиф-лом» он нигор
Бар хидмати падар зи бари дар баристод. *Зоирӣ Хуҷандӣ*

Абӯбакр ба кори муртадон баристод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАРИЯТ** *а.* بریت махлуқ; халқ, мардум.

**БАРИҚ** *а.* بریق дурахшон, тобон.

Захми тиру сангҳои манҷаниқ
Теғаҳо баркард чун барқи бариқ. *Румӣ*

**БАРКАНДАН** برکندن 1. кандан; гусистан; решакан кардан.

Дарахти дӯстӣ биншон, ки коми дил ба бор орад,
Ниҳоли душманӣ баркан, ки ранҷи бешумор орад. *Ҳофиз*

2. бозгирифтан, рӯёндан, ситондан.

Биёяду он ганҷдон бишкананд
В-аз он ганҷ поранҷи худ барканaнд. *Низомӣ*

3. *маҷ.* хароб кардан, нобуд кардан; аз байн бурдан, аз буну буньёд нест кардан.

Тадбири он кард, ки ... малики Аҷамро аз Мадоин барканд. *«Таърихи Табарӣ»*

4. задан; **нақш баркандан** нақш задан, нақш шинондан.

Ғофил аз он ки нақш бар ин сикка барканaнд
Чун нақши сикка дар талаби симу дирҳаме. *Шоҳин*

**БАРҚАРДАН** برکردن 1. бардоштан, боло бардоштан;

2. баровардан, берун баровардан, ба боло баровардан.

Ишқ дурдонасту ман ғаввосу дарьё майкада,
Сар фурӯ бурдам дар он ҷо, то куҷо сар баркунам. *Ҳофиз*

Даст баркарда ба шӯхӣ аз ҷайб,
Чодар афганда зи шангӣ бар дӯш. *Анварӣ*

3. равшан кардан, афрӯхтан.

Хирадро ту равшан ба сар кардаӣ,
Чароғи ҳидоят ту баркардаӣ. *Низомӣ*

Ситораи шаби ҳиҷрон намефишонад нур,
Ба боми қаср барову чароғи маҳ баркун. *Ҳофиз*

**БАРКАШИДАН** برکشیدن 1. баланд кардан, боло кардан; баланд кашидан; 2. боло бардоштан, баланд гардонидан (дар мартаба ва рутба).

Маҳдиро баркашид ва ба тарбияту иноят махсус гардонид. *Авфӣ*

Буқоро ба рӯи тамомати умаро баркашидам ва мамоликро дар қабзаи тасарруфи ӯ ниҳодам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

3. кашида баровардан, берун кардан.

Чунон чун бибояд, бисозам тамом,
Ту теғи сухан бармакаш аз наём. *Фирдавсӣ*

Баркаш, эй сӯфӣ, зи сар ин хирқаи солусро
Ҷоми май бистону бишкан шишаи номусро. *Ҷомӣ*

4. пӯшидан, пӯшондан; бастан.

Мардуми он диёр дар мухолафати ӯ иттифоқ намуда, дарвозаҳо баркашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

5. *маҷ.* фишурда кашидан, фишурда берун овардан.

Ширaи ҷонҳои ширин баркашиданд аз ниҳон
В-ин тани ширин аз он ширинии ҷон рехтанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

6. тарҳи чизеро кашидан; *маҷ.* сохтан.

Аз кафи обе бинигорад замин,
Баркашад аз дуди муаллақ само. *Шамси Табрезӣ*

7. сурудан, нағмасарой кардан; навохтан.

Гаҳ ба бустон-андарун «Бустони Ширин» баркашад,
Гаҳ ба боғ-андар ҳаме «Боғи Сиёвушон» занад. *Рашидии Самарқандӣ*

8. баркаш кардан ба тарозу, вазн кардан; баробар намудан.

Якшаба он ранҷ ки модар кашид,
Бо ду ҷаҳонаш натавон баркашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **саф баркашидан** саф оростан, тартиб ва низом додан ба лашкар.

Чун [Убайдуллоҳ Зиёд] ба шаҳри Бухоро расид, сафҳо баркашид ва манҷаниқҳо рост кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БАРКУШОДАН** برکشادن 1. кушодан; боз кардан, во кардан.

Чаро гуфтам ба шаҳр-андар наёй,
Ки боре банде аз дил баркушой. *Саъдӣ*

Биё, эй туро дил ба ҳикмат гарав,
Даме баркушо гӯши ҳикматшунав. *Ҷомӣ*

2. ошкор кардан, баён кардан.

Бигуфт он ки бо вай шаҳаншоҳ гуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт. *Фирдавсӣ*

**БАРЛОС** *т.-м.* برلاس номи яке аз қабилаҳои туркизабон.

Зи барлосу арлос беш аз шумор,
Намуданд чандин ясол аз ясор. *Ҳотифӣ*

**БАРМ** برم кӯлча, оби кӯле, ки аз борон пайдо шудааст.

Чун тани худ ба барм пок бишуст,
Аз масомаш тамом луълуъ руст. *Шаҳиди Балхӣ*

**БАРМАКӢ** برمکی **1.** авлоди Ҷаъфари Бармак, ки аз Балх буда, аксарашон дар асри VIII вазири халифаҳои араб шуда буданд; **2.** *маҷ.* сахӣ, наҷиб; шуҷоъ, далер.

**БАРМАЛО** برملا ошкоро, намудор; бепарда, рӯйрост.

Хасмии каждум батар аз аждаҳост,
Қ-он зи ту пинҳон бувад, ин бармалост. *Низомӣ*

**бармало афтодан** ошкор шудан.

Ҷавоби мухтасар навишт, ки агар бармало афтод, фитна набошад. *Саъдӣ*

**БАРМАХИДАН** برمخیدن оқ шудан; нофармонӣ кардан, осӣ шудан, аз фармон сар кашидан.

Мар-ӯро яке бармахида писар
Зи меҳри ҷаҳон бар падар кинавар.
*Абӯшакури Балхӣ*

**БАРМОЛИДАН** برمالیدن **1.** молидан; молида хӯрондан, *молида* ҷаббондан.

... Ки инро ба андомҳо барбимол,
Сурину миёну бару пушту ёл. *Фирдавсӣ*

**2.** барзадан, боло кардани остин ва эзорпоча.

Чолиш аст ин, лут хӯрдан нест ин,
То ту бармолӣ ба хӯрдан остин. *Румӣ*

**БАРНАВИШТАН||БАРНАБИШТАН** برنوشتن || برنبشتن **1.** навиштан; **2.** омода шудан ба коре; **остин барнабиштан** остин барзада ба коре омода шудан.

Нахустин касе, к-ӯ бияфканд кин,
Ба хун рехтан барнабишт остин. *Фирдавсӣ*

**3.** фаромӯш кардан; тарк кардан.

Қунун барнавиштӣ раҳи эзадӣ,
Ба каҷҷӣ кашидиву роҳи бадӣ. *Фирдавсӣ*

**4.** тасвир кардан; тарҳ афкандан.

Нуни абрӯ, соди чашму ҷими гӯш
Барнавиштӣ фитнаи сад ақлу хуш. *Румӣ*

**БАРНИГОРИДАН** برنگاریدن нигоридан, навиштан; расм кашидан, нақш кардан; тасвир намудан.

Ман аз васлат фуқоъ то кай кушоям,
Чу ту номам ба ях барменигорӣ. *Анварӣ*

**барнишаст** برنشست *асоси замони гузаштаи* **барнишастан.**

**БАРНИШАСТ** برنشست саворӣ, саворагӣ; савора будан (махсусан барои ҷанг).

Гаҳи базм дарьё ду дасти ман аст,
Дами оташ аз барнишасти ман аст. *Фирдавсӣ*

**БАРНИШАСТАН** برنشستن **1.** нишастан.

Дар доира давр барнишастанд,
Рух дар рухи якдигар нишастанд. *Ҳилолӣ*

**2.** савор шудан ба асп.

Алӣ бинни Суруш хабар ёфт, зуд барнишаст ва сипоҳро силоҳ дод ва пиёдагонро пеш фиристод.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Таблҳо фурӯ кӯфтанд ва лашкарҳо барнишастанд. *Авфӣ*

**БАРНИШОНДАН** برنشاندن **1.** шинондан, нишондан; **2.** савор кардан.

Шунида ба пеши Манучеҳршоҳ,
Бигуфтанд, то барнишонад сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**БАРНИҲОДАН** برنهادن **1.** ниҳодан, гузоштани чизе ба *болои* чизе.

В-он софие, ки чун ба кафи даст барниҳӣ,
Қаф аз қадаҳ надонию не аз қадаҳ набиз. *Кисоӣ*

**2.** ба қароре омадан, азм кардан, тасмим гирифтан.

Ба он барниҳоданд як сар сухан,
Ки дар дил надоранд кини куҳан. *Фирдавсӣ*

**БАРНО** برنا ҷавон, навҷавон; **барнову пир** хурду калон, ҷавону пир; *маҷ.* ҳама.

Шаб нест, к-аз ту бар сари ҳар кӯ нафир нест
В-андешаи ту дар дили барнову пир нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРНОДИЛ** برنادل **1.** пире, ки рӯҳан ҷавон аст; **2.** беҷтаҷриба, корноозмуда.

Падар пирасар шуд, ту барнодилӣ,
Зи бедор пирон чаро бигсилӣ? *Фирдавсӣ*

**БАРНОПЕША** برناپیشه ҷавоннамо, ҷавонфеъл, ҷавонкирдор.

Пиронасараш орзуи барноист,
Фарьёд аз ин пираки барнопеша. *Убайди Зоконӣ*

**БАРНОС** برناس ғофил, нодон; дил ба ғафлат дода.

Номаҳо пеши ту ҳамеоям
Ҳам зи бедордил, ҳам аз барнос. *Носири Хисрав*

**БАРНОӢ** برنائی ҷавонӣ.

Некӯст ба чашми ман дар пирию барноӣ,
Хуб аст ба табъи ман дар хобу ба бедорӣ.
*Манучеҳрӣ*

**БАРОАТ** I *а.* برائت **1.** ворастагӣ; **2.** покӣ, тозагӣ, бегуноҳӣ, беайбӣ.

Чун бароати... ман... ӯро муҳаққақ гардад, хуни маро ҳалол нашумурад. *Авфӣ*

**бароати зиммат** пок будан аз гуноҳе, беайбӣ.

Ман бар бароати зиммати худ вусуқе тамом дорам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**бароати соҳат** бегуноҳӣ.

Садриддинро бароати соҳати ман маълум шуд ва бо он тоифа, ки сиоят карда буданд, ба ғоят бад шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БАРОАТ** II *а.* براعت маҳорат, кордонӣ, устодӣ, тавоноӣ; фазилат.

Қамоли бароату балоғати ӯ дар таърифи калимот маъруф (аст). *«Равзат-ус-сафо»*

**бароати истеҳлол** *адш.* дар илми бадеъ санъатеро мегӯянд, ки муаллиф дар дебочаи китоб ё аввали маснавию қасида ва ё аввали бобе аз китоб калима ва иборахоеро меоварад, ки хонанда аз онҳо мавзӯъ ва мундариҷаи асар ва ё қисми дахлдори онро пешакӣ пай мебарад.

**БАРОАТУТТАЛАБ** *а.* براعت الطلب *адш.* дар қасида талаб кардани чизе аз мадҳшаванда бо забони ширин ва иборахои дилпазир.

**БАРОБАР** برابر **1.** рӯ ба рӯ, муқобил.

Дар баробар чу гӯсфанди салим
В-аз қафо ҳамчу гурги мардумхор. *Саъдӣ*

Агар гул набошад, туй дар баробар,
В-агар сарв набвад, туй дар муқобил. *Мушфиқӣ*

**2.** якҷоя, ҳамроҳ, бо ҳам; созгор.

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. *Фирдавсӣ*

**3.** яксон, мусовӣ, ҳамто.

Дар ҳамон шаб, ки баробар ба шаби қадр буд, баъзе... наздикони боргоҳ(ро) шарафи рухсат арзонӣ фармуд. *«Фатҳнома»*

Чун ту нозукниҳол дигар нест,
Ҳама ангуштҳо баробар нест. *Хилолӣ*

**баробар доштан** ҳамвазн шумурдан, ба як андоза доштан.

Ва агар тоат ва гуноҳ баробар доранд, ба андозаи ҳар кадом гирифторӣ ва махлас бошад. *Аҳмади Дониш*

**баробар кардан** монанд донистан, як хел ҳисоб кардан.

Чаро ин гавҳари якто ва ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо яксон мебинӣ ва баробар мекунӣ? *Садри Зиё*

**баробар шудан** якхел шудан, монанд гаштан.

Афсурд чунон ки шуд баробар
Ранги рухи ӯ ба гунаи зар. *Шоҳин*

**БАРОБАРӢ** برابری **1.** мусовот, мусовӣ будан, яксонӣ, ҳамхислатӣ.

Бародарӣ дар баробарист. *Зарбулмасал*

**2.** муқобилат.

Дар он шаҳр ҳеҷ кас нест, ки бо ту баробарӣ тавонад кардан. *«Таърихи Табарӣ»*

**БАРОВАРДА** برآورده **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **баровардан**; **2.** касе, ки ба мартабаи баланд расидааст.

Чӣ бодафраҳ аст ин баровардаро,
Чӣ созем дармони худкардаро? *Фирдавсӣ*

**3.** бинои баланд, ҳисор, қалъа.

Баровардае дид сар дар ҳаво,
Пур аз мардуму сози ҷангу наво. *Фирдавсӣ*

**БАРОВАРДАН** برآوردن **1.** берун кашидан, берун овардан.

Гар мор забон диҳад, биёндеш,
К-аз зери забон баровард неш. *Шоҳин*

**2.** баланд кардан; бардоштан.

Ҷамолаш аз ҷаҳон ғавғо баровард,
Маҳ аз ташвир вовайло баровард. *Анварӣ*

Ҳазрати устозро бинобар вазнинии ҷомаву дастор мумкин набуд, ки аз зинаҳои саҳни мадраса баровард тавонанд. *Садри Зиё*

**3.** кандан, решакан кардан.

Агар зи боғи раийят малик хӯрад себе,
Баровaранд ғуломони ӯ дарахт аз бех. *Саъдӣ*

**4.** сохтан, бино кардан; таъмир кардан.

Ӯро бухорхудот бино кардааст, зиёдат аз ҳазор сол аст аз баровардани он кох ва ин кох вайрон... шуда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**5.** гузарондан, ба сар бурдан.

В-ин як дами вопасин ки дорем,
Чи айшу чи ғам, ба ҳам барорем. *Шоҳин*

**6.** иҷро кардан, ба амал овардан.

Қори дарвеши мустаманд барор,
Ки туро низ корҳо бошад. *Саъдӣ*

**БАРОВЕХТАН** برآویختن **1.** овехтан, овезон кардан.

Бар он бебаҳо чарми оҳангарон
Баровехтӣ нав ба нав гавҳарон. *Фирдавсӣ*

**2.** ба ҳам дарафтодан, талош кардан, ҷидол кардан, афтударафт кардан; ҷанг кардан.

Сиёмак биёмад бараҳнатано,
Баровехт бо пури Аҳримано. *Фирдавсӣ*

Ман бо эшон баровехтам, чунон ки бештари аз эшон бар замин задам. *Авфӣ*

**БАРОД** براد *шакли кӯтоҳшудаи* **бародар.**

Султон Масъуд писари меҳини султон Маҳмуд аст ва султон Муҳаммад бинни Маҳмуд бароди кеҳтар. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**БАРОДАР** برادر писарони як падару модар нисбат ба ҳамдигар, додар, ака, ука.

Бародар он бувад, к-ӯ рӯзи сахтӣ
Туро ёрӣ кунад дар тангбахтӣ. *Носири Хисрав*

Пурсид зи вай нишони модар
В-аз ёру бародарони дигар. *Шоҳин*

**бародари аёнӣ** ака ё ука; бародари зонда, ҳамхун, ҳамтан; **бародари ризоӣ** писари доя; бародари ширхора ва ё ӯгай.

Ғазанфарбек..., ба ривояте, чунон ки гузашт, бародари ризоии Юсуф Одилшоҳ бошад. *«Таърихи Фаришта»*

**БАРОДАРАНДАР** برادراندر бародари ӯгай.

**БАРОДАРМОДАР** برادرمادر тағо, бародари модар.

**БАРОДАРПАДАР** برادرپدر амак, аму, бародари падар.

**БАРОДАРХОНДА** برادرخوانده касе, ки аз тарафи касе ба бародарӣ қабул шудааст.

**БАРОДАРХОНДАГӢ** برادرخواندگی бародархонда будан; дӯстӣ, бародарӣ.

Дӯст машмор он, ки дар неъмат занад
Лофи ёриву бародархондагӣ;
Дӯст он бошад, ки гирад дасти дӯст
Дар парешонҳолию дармондагӣ. *Саъдӣ*

**БАРОЁ** *а.* برایا *ҷ.* **барият.**

Дар боби... ҳимояти бароё васияте чанд... фуру хонд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**бароз** براز *асоси замони ҳозираи* **барозидан.**

**БАРОЗ** I براز зебоӣ, оростагӣ, зинат ва некӯӣ.

Ба ҳаққи он ҳамми зулфи ба сони минқори боз,
Ба ҳаққи он рӯи хубе, к-аз ӯ гирифтӣ бароз... *Рӯдакӣ*

**БАРОЗ** II براز чӯбе, ки дар кафшдӯзӣ миёни қолиби кафш ва ғ. гузоранд; фона.

**БАРОЗИДАН** برازيدن **1.** хуб ва зебо намудан, оростан ва зинат додан; шоиста, раво ва муносиб намудан; **2.** шоиста будан, сазовор будан.

Гар Систон бинозад бар шаҳрҳо, барозад,
Зеро ки Систонро зебад ба хоча мафхар. *Фаррухӣ*

**БАРОИ** براى *пешоянд* ба сабаби ..., ба ҷиҳати ...; бо мақсади ..., ба хотири ...

Барои гул сазад, ар заҳмате зи хор кашанд. *Зарбулмасал*

◇ **аз барои баҳри** ..., аз боиси ...
Гар сар равад аз барои Лайлӣ,
Аз сар наравад навои Лайлӣ. *Ҳилолӣ*

**баромад** برآمد *асоси замони гузаштаи* **баромадан.**

**БАРОМАД** برآمد **1.** тулӯъ(-и офтоб); **2.** *харҷу* хароҷот, сарф, масориф.

**БАРОМАДАН** برآمدن **1.** боло рафтан, баланд шудан.

Баромад бар ин сабз кохи баланд
Ғиреви «бигир»-у хурӯши «бибанд». *Шодӣ*

**2.** пайдо шудан, омадан, намудор гардидан, зоҳир гардидан.

Зи дарьёи Уммон баромад касе,
Сафар карда ҳомуну дарьё басе. *Саъдӣ*

Он сабзқабое, ки чу маҳ пор баромад,
Имсол дар ин хирқаи гулнор баромад. *Шамси Табрезӣ*

**баромадани кор** натиҷа додани кор.

Аз он пас хомуширо озмоям,
Чу аз гуфтор коре барнаёяд. *Шамси Табрезӣ*

Қоре, ки ба некӣ барнаёяд,
Девонагие дар ӯ бибояд.*

**баромадани номи** *касе* а) зикр шудани номи касе, гуфта шудани номи касе.

Гӯянд зикри хайраш дар хайли ишқбозон,
Ҳар ҷо ки номи Ҳофиз дар анҷуман барояд. *Ҳофиз*

б) *киноя аз* машҳур шудани касе, шӯҳрат ёфтани касе.

Дар силсилаи ҷунун даромад,
Маҷнун шуду номи ӯ баромад. *Ҳилолӣ*

**3.** берун шудан, хориҷ гаштан.

З-он пештар ки ҷонон ногаҳ зи дар дарояд,
Аз шодии висолаш, тарсам ки ҷон барояд. *Ҳилолӣ*

Ҳазрати эшон аз ҳарамсарои худ ба ҳоли аҷибе баромаданд. *Садри Зиё*

**4.** тулӯъ кардан.

Чу он рӯшноӣ баромад баробари торикӣ, торикӣ ноҷиз гашт. *«Таърихи Систон»*

Чу офтоби май аз машриқи пиёла б а р о я д,
Зи боғи оразӣ соқӣ ҳазор лола барояд. *Ҳофиз*

**5.** рӯидан, сабзидан.

Гар тухми тараб кориву аз дида диҳӣ об,
Дар боғи муҳаббат аламу дард барояд. *Махфӣ*

**6.** зиддият кардан, мухолиф шудан, тараф гардидан; мубориза кардан.

Мо донистем, ки ту танҳо ба қабилае бароӣ. *Авфӣ*

**7.** гузаштан.

Чу муддате баромад, ҳоким таҳаммули шармсорӣ надошт. *«Хористон»*

Ду моҳ рӯзгор баромад, оқибат Яздгурд шикаста шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**8.** задан, бархӯрдан, дуҷор шудан.

Он к-ӯ туро ба сангдилӣ гашт раҳнамун,
Эй кошкӣ, ки пош ба санге баромадӣ. *Ҳофиз*

**баромадани ҳоҷат** ҳосил шудани мурод, иҷро шудани мақсад.

Ҳар киро аз зӯҳду тақво барнаёмад ҳеҷ кор,
Чун ба кӯи майфурӯш омад, баромад ҳоҷаташ. *Исмат*

**ба ҳам баромадан** ранҷидан, ба қаҳр омадан, озурда шудан.

Рафиқ чун ин сухан бишунид, ба ҳам баромад ва рӯй аз ҳикояти ман дарҳам кашид. *Саъдӣ*

**БАРОМЕХТАН** برآميختن **1.** омехтан; бо ҳам махлут шудан; омезиш ёфтан.

Бечора падар зи дида хун рехт,
Хоки қадамаш ба хун баромехт. *Ҷомӣ*

Чу покизанафсону соҳибдилон
Баромехтастанд бо ҷоҳилон ... *Саъдӣ*

**2.** ба ҳамдигар дарафтидан, ҷанг кардан.

**БАРОМУДАН** برآمودن **1.** омудан; пур ва мамлу шудан, саршор ва пуропур будан; пур кардан, мамлу гардонидан.

Сухантирозон ... достони он рустамосор баргузориданд ва домани умед ба ҷазоили атоё баромуданд. *«Хизонаи омира»*

**2.** омехтан, омезиш додан; омехта шудан.

Фусуне ҷанд бо хоҳиш баромуд,
Фусун бурдан ба Бобул кай кунад суд? *Низомӣ*

**БАРОНҒОР** *м.* برانغار маймана, самти рости лашкар.

Аммо баронғори лашкари Табрез ҷаронғори амир Муҳаммадро дар паскӯл рондааст. *«Равзат-ус-сафо»*

Қаровуле дар авҷи баронғор ва Қароқӯзӣ-баҳодур дар авҷи ҷаронғор таъин гаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**БАРОРОСТАН** برآراستن оростан; тайёр кардан, ба тартиб овардан, таҷҳиз кардан.

Наёяд туро пӯзиш акнун ба кор,
Бипардоз ҷою баророй кор. *Фирдавсӣ*

**БАРОСУДАН** برآسودن осудан, дам гирифтан.

Чанд рӯзе аз машаққат ва ранҷи сафар баросуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАРОТ** *а.* برات **1.** хатти озодӣ ва бахшоиш, ҳуҷҷати афви гуноҳ.

Баҳри озодиям барот навис
В-аз хатоҳо хати наҷот навис. *Ҷомӣ*

**бароти лайлатулқадр** *д.* номаи аз гуноҳ пок шудан, ки гӯё дар шаби лайлатулқадр ба обидони содиқ насиб мегардидааст.

Бароти лайлатулқадре ба дастам
Расид аз толеи бедорам имшаб. *Ҳофиз*

**бароти наҷот** бароти озодӣ, хати озодӣ.

Писару модар андар он офот
Ёфтанд аз қазо бароти наҷот. *Бедил*

**бароти хуррамӣ** башоратнома, номаи муждагонӣ ва хабари хуш; **2.** санади ҳаволаи пул, ҳуҷҷате, ки дар асоси он пул ва ё моле ба касе гузаронида мешавад.

Ҳаргиз бароте ба як динор ба ҳеҷ омил ва раият нанавиштандӣ. *Носири Хисрав*

Фармуд бароте нависанд, то аз хазона ҳазор динор ба он шоир расонанд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

◇ **бароти** *касе* **бар шохи оҳу будан** ҳаволаи насья, ваъдаи дурӯғ.

Бароти ошиқон бар шохи оҳуст. *Зарбулмасал*

**БАРОШУФТАН** برآشفتن 1. ба ҳаяҷон омадан, ба шӯр омадан.

Фиристода рафту бидодаш паём,
Барошуфт аз он кор он некном. *Фирдавсӣ*

2. хашмгин шудан, дар ғазаб шудан.

Чу Сӯҳроби ҷанговар ӯро бидид,
Барошуфту шамшери кин баркашид. *Фирдавсӣ*

3. парешон шудан.

Лекин чу ба Лайлӣ ин сухан гуфт,
З-андеша чу зулфи худ барошуфт. *Ҷомӣ*

**БАРОҒОЛИДАН** برآغالیدن барангехтан, таҳрик кардан, тунду тез кардан.

Ман зи оғолишат натарсам ҳеҷ,
В-ар ба ман шерро бароғолӣ. *Фароловӣ*

**БАРОҲАНҶИДАН** برآهنجیدن баркашидан, кашидан, мас. теғро.

Чун бароҳанҷидани теғаш бидид,
Дар тани шери жиён шуд захра об.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**БАРОҲЕХТАН** برآهیختن оҳехтан, охтан, баркашидан, аз ғилоф берун кашидан, мас. шамшерро.

Бароҳехт Руҳҳом гурзи гарон,
Ғамӣ шуд зи пайкор дасти сарон. *Фирдавсӣ*

**БАРОҲИМА** *ҳ.-а.* براهمه *ҷ.* **бараҳман.**

Ва ҳазор кас аз бароҳима дар он бутхона машғули ибодат мебуданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАРОҲИН** *а.* براهین *ҷ.* **бурҳон.**

Макру кайди он маккорро ба далоилу бароҳин собит карданӣ мешуданд, ба ҳеҷ ваҷҳ мақбул намеафтод. *Садри Зиё*

**бароҳини сотеа** бурҳонҳои равшан, далелҳои возеҳу бурро.

Ба ҳуҷаҷи қотеа ва бароҳини сотеа андар ӯ бознамояд, ки подшоҳӣ худ чист ва подшоҳ кист.
*Низомии Арӯзӣ*

**БАРПАРИДАН** برپریدن ба парвоз омадан, паридан, парвоз кардан.

Уқоби сапеда чу пар баркашид,
Ғуроби шаб аз ошьён барпарид. *Хоҷу*

**БАРПО** برپا барқарор, устувор, пойдор.

Қасри иқбол ҳар куҷо барпост,
Нардбонаш ҳимояти зуафост. *Бедил*

**барпо кардан** сохтан, буньёд кардан, барқарор намудан.

Хайргоҳе Ҳотами Той ки барпо карда буд,
Ҳайф, дар айёми ин бедавлатон аз по фитод. *Сайидо*

**барпо сохтан** бино намудан, буньёд кардан.

Нест Маҷнунро ба асбоби ҷаҳон дилбастагӣ,
Хона барпо сохтан аз сели бепарво мапурс. *Сайидо*

**БАРР** *а.* بر *ни.* **бар** VI.

**БАРРА||БАРА** بره 1. бачаи гӯсфанд; бачаи оҳу, оҳубара.

Барра дарафтод ба ҷавлонгаҳаш,
Хост, ки қурбон шавад андар раҳаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. *нуҷ.* бурҷи бара — бурҷи ҳамал, ки яке аз 12 бурҷи соли шамсӣ буда, дар тақвим аз 21 март то 22 апрель баробар меояд; **барраи думодарӣ** (*ё* **думодар**) а) баррае, ки аз ду меш шир мехӯрад, барраи ширмаст, фарбеҳ.

Ишқи туро навола шуд гоҳ дилу гаҳе ҷигар,
Лоғар аз он намешавад чун бараи думодарӣ. *Хоқонӣ*

б) *маҷ.* хушҳолу некбахт; ◇ **барра гирифтан** а) ба дармондае мадад расонидан; б) *киноя аз* оҷиз ва забун доштан.

Аз баҳри он ки то бара гирӣ агар маро,
Эй бетамиз, мар-дигареро машав бара.
*Носири Хисрав*

**барра** шудан оҷиз гаштан, забун шудан.

**БАРРАГОВ** برهگاو *гӯсола.*

Баррагове чу кӯҳ бар гардан
Орад ин ҷо гаҳи алаф хӯрдан. *Низомӣ*

**БАРРАСИДАН** بررسیدن 1. расидан, мушарраф шудан.

Дорад висоли ёр яке пояи баланд,
Оре, маро чӣ ҷурм бувад, барнамерасам. *Анварӣ*

2. тафтиш кардан, кофтуков кардан; 3. иттилоъ ҳосил кардан, хабар ёфтан, фаҳмидан.

Фармуд, то баррасиданд, ки ӯро андар ин чанд харҷ шудааст. «*Таърихи Систон*»

**БАРРАСТАН** بررستن *ниг.* **баррустан.**

**БАРРАФТАН** بررفتن ба болои чизе рафтан, боло рафтан.

Маллоҳ гуфт: Киштиро халале ҳаст, яке аз шумо, ки зӯровартар аст, бояд бар ин сутун барравад.
*Саъдӣ*

**БАРРИЯ||БАРРИЯТ** *а.* بریه||بریت саҳро, дашт.

[Ғозонхон] дар он баррияти пурлола... тамошокунон ва шикорзанон меомад.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**БАРРОҚ** *а.* براق дурахшон, тобон; ломеъ, тобдор, рахшон.

Бори дуввӯм дохили хизона шудам ва ҷавоҳири барроқи дурахшанда бар болои манзар дидам.
«*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

Ҷавҳари софи шаффофи барроқ бар он ҷо мафруш бувад. *Аҳмади Дониш*

**БАРРУСТАН||БАРРАСТАН** بررستن рӯида боло гирифтан, сабзида боло гирифтан, қад баланд намудан.

Чун дона шуд афканда, баррусту дарахте шуд,
Ин рамз чу дарьёбӣ, афканда шавӣ бо мо.
*Шамси Табрезӣ*

Чу баррусту омадш ҳангоми шӯй,
Чу Парвин шудаш рӯю чун қир мӯй. *Фирдавсӣ*

**БАРРӢ** بری мансуб ба хушкӣ, даштӣ, саҳроӣ.

Сад гарданаки забарҷадин дидӣ
Бар як тани хурди наргиси баррӣ. *Манучеҳрӣ*

Барриён ошиқи ӯ чун гули хуршедпараст,
Баҳриён шефтаи ӯ чу гули нилуфар.
«*Хизонаи омира*»

**БАРРӮИДАН** بررویدن рӯидан, рустан.

Чарбу ширин аз ғизои ишқ хӯр,
То парат баррӯяду донӣ парид. *Шамси Табрезӣ*

**БАРСАМ** برسم химча ё шохчае аз дарахти газ ё анор, ки рӯҳониёни зардуштӣ дар мавриди иҷрои маросими динӣ ба даст мегирифтаанд.

Яке дини деҳқони оташпараст,
Ки бе бож барсам нагирад ба даст. *Фирдавсӣ*

**БАРСАНҶИДАН** برسنجیدن санҷидан, баркашидан, андоза кардан.

Яке дебо фуру резад ба разма,
Яке динор барсанҷад ба каппон. *Унсурӣ*

**БАРСОМ** برسام *тиб.* варами шуш, ки онро ба арабӣ зотулҷанб мегӯянд, плеврит.

Ин иллати ҷон бин ҳаме, иллатзидои оламе,
Барсоми дайро ҳар даме дармони нав пардохта. *Хоқонӣ*

**БАРСОТ** *ҳ.* برسات *ниг.* **барасот.**

**БАРСОХТАН** برساختن сохтан, омода кардан, ҳозир гардонидан.

Маю барбату соз барсохтанд
Дил аз буданиҳо бипардохтанд. *Фирдавсӣ*

**БАРТАНИДАН** برتنیدن *ниг.* **танидан||танудан.**

**БАРТАРАФ** برطرف гумшуда, барбодрафта.

Тороҷи маҳрӯён шудам, дил бартараф, дин бартараф,
Дигар чӣ монд аз баҳри ман, он бартараф, ин бартараф. *Мушфиқӣ*

**бартараф гардидан** нест шудан, аз байн рафтан.

Қатра ку? гавҳар кадом? афсуни худбинӣ балост,
Ҷумла дарьёем, агар ин уқда гардад бартараф. *Бедил*

**бартараф мондан** дар канор мондан; халосӣ ёфтан, раҳоӣ ёфтан.

Домани мақсуд агар орам ба каф,
Аз ғаму андӯҳ монам бартараф. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**БАРТАРӢ** برتری афзалият, болотарӣ, баландтарӣ, фавқият; имтиёз.

Бузургӣ, ки фарҷоми он тирагист,
Бад-он бартарӣ-бар бибояд гирист. *Фирдавсӣ*

Аз он чархро бартарӣ ҳосил аст,
Ки ҳар зарраро меҳри ӯ шомил аст. *Ҷомӣ*

**бартарӣ ҷустан** афзалият хостан.

Ба гавҳар зи ҳар тухмае бартарӣ
Биҷӯяд, мадон ин сухан сарсарӣ. *Савдо*

**БАРТОФТАН||БАРТОБИДАН** برتافتن||برتابیدن **1.** тофтан, тоб додан.

Оҷиз бошад, ки дасти қуввват ёбад,
Бархезаду дасти оҷизон бартобад. *Саъдӣ*

**2.** дурахшидан, дурахшон будан; **3.** баргардонидан; **инон бартобидан** лаҷом гардонидан, рӯ овардан (ба тарафи дигар).

Азми он кардаам, ки бартобам
Сӯи Мозандарон инони сафар. *Заҳири Форьёбӣ*

**4.** тоб овардан, тоқат кардан, таҳаммул кардан.

Убайд аз дард кай ёбад раҳоӣ,
Чу дарди дил мудово барнатобад. *Убайди Зоконӣ*

**БАРУМАНД** برومند *ниг.* **барӯманд.**

**БАРУФА** بروفه *ниг.* **буруфа.**

**БАРФ** برف резаи порчаҳои оби яхбаста, ки аз осмон меояд.

Дар ин барфу сармо ду чиз аст лоиқ:
Шароби мураввақ, рафиқи мувофиқ. *Адиб Собир*

◇ **барфи андӯҳ** сафедии мӯй; **барф бар сар** *киноя аз* сафедии мӯй.

Зи пирӣ бар сарат барфи шигарф аст,
В-аз он ғам гирьяи ту оби барф аст. *Ҷомӣ*

**бар парри зоғ борондани барф** *киноя аз* сафед шудани мӯи сиёҳ.

Маро барф борид бар парри зоғ,
Нашояд чу булбул тамошои боғ. *Саъдӣ*

**БАРФАВР** برفور фавран, филфавр, зуд, дарҳол.

Димна гуфт: ... Агар таваққуф кунӣ, барфавр бозгардам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Алоуддавла маро гуфт: «Писари Бурҳонӣ, дар ин моҳ ту барфавр чизе бигӯй!» Ман ин дубайтӣ бигуфтам. *Низомии Арӯзӣ*

**БАРФАРОХТАН** برفراختن *ниг.* **барафрохтан.**

Аз он ҷо ба рафтан алам барфарохт,
Ки он хок бо бодпоён насохт. *Низомӣ*

**БАРФАРОШТАН** برفراشتن *ниг.* **барафроштан.**

**БАРФБОФ** برفباف *киноя аз* касе, ки суханҳои бемаза мегӯяд; дилхунуккунанда.

Гар набудӣ акси ҷаҳли барфбоф,
Сӯхтӣ аз нори шавқ он кӯҳи Қоф. *Румӣ*

**БАРФИКАНДАН** برفکندن *ниг.* **барафкандан.**

**БАРФИШОНДАН** برفشاندن *ниг.* **барафшондан.**

Ту гуфтӣ, ба мардум намонад ҳаме,
Равонаш хирад барфишонад ҳаме. (1) *Фирдавсӣ*

Биё, то нақди ҷонро барфишонам дар ҳавои ту,
Бинеҳ по бар сарам, то сар ниҳам бар хоки пои ту. (2) *Ҳилолӣ*

**БАРФОБ** برفاب оби барф; оби ниҳоят сард.

Барфоб кас наёфта аз кӯҳи оташин,
Дебо касе наёфта аз теғи пуштхор. *Адиб Собир*

Ба барфоб раҳмат макун бар хасис,
Чу кардӣ, мукофот бар ях навис. *Саъдӣ*

**БАРФРЕЗ** برفریز барфрезанда, барфбор, резандаи барф, боронандаи барф (чунончи шамол, абр).

Бунафша накарда сари ғунча тез
Чу абри баҳор осмон барфрез. *Низомӣ*

**БАРФРЕЗА** برفریزه зарраи барф, донаҳои барф.

Дар барфреза гӯшаи ҳар кӯҳпорае
Теғест гӯиё, ки ба гавҳар мунаққаш аст. *Анварӣ*

**БАРФУРӮХТАН** برفروختن *ниг.* **барафрӯхтан.**

Чароғе, ки бевазане барфурӯхт,
Басе дида бошӣ, ки шаҳре бисӯхт. (2) *Саъдӣ*

Дили оламе бисӯзӣ, чу узор барфурӯзӣ,
Ту аз ин чӣ суд дорӣ, ки намекунӣ мудоро? (1) *Ҳофиз*

**БАРХ** برخ 1. қисм, ҳисса; 2. баҳра.

Қи чун гӯшат аз гуфти ман ёфт барх,
Шигифт андар ӯ монӣ аз кори чарх. *Фирдавсӣ*

**БАРХАФЧ||БАРХАФҶ** برخفج||برخفچ кобус, хоби даҳшатнок.

Ба висол-андар эмин будам аз гашти замон,
То фироқ омаду бигрифт чу бархафҷ маро. *Оғоҷӣ*

**БАРХЕ** برخی 1. баъзе.

Оре, бархе ҷисмҳоро андоза ҳамеша бар як сон бувад. *Ибни Сино*

Абдулҳакими мазкур... ба қазои бархе вилоёт мансуб мегашт. *Садри Зиё*

2. каме, андаке, миқдоре, қисме.

Дини ӯ бархе аз тарсой буд ва бархе аз мусулмонӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Бархе зи гиёҳ бурда бар сар,
Лахте зи адим карда дар бар. *Шоҳин*

**БАРХЕСТАН** برخیستن *ниг.* **бархостан.**

Бархесту теғ бар камар баст,
Бар ашқари барқпӯя биншаст. *Шоҳин*

**БАРХИРА** برخیره беақлона, бетамизона; беҳуда.

Зи бедодии Навзари тоҷвар,
Ки бархира гум кард роҳи падар... *Фирдавсӣ*

Гуфт, к-эй раъятон шуда тира,
Чанд гӯед ҳарза бархира. *Саноӣ*

**БАРХОНДАН** برخواندن хонда баромадан, хонда додан; сар то сар мутолиа кардан.

Яке зардуштворам орзуест,
Ки пешат «Занд»-ро бархонам аз бар. *Дақиқӣ*

Намондаш зи фазлу ҳунар ҳеҷ чиз,
Ки маншури идроки ӯ барнахонд. *Садри Зиё*

**БАРХОСТАН** برخاستن 1. ба по хестан.

Ба баҳона бархостӣ ва ба ҳарами худ даромадӣ. *Садри Зиё*

2. ба ҳаракат омадан; азм кардан.

Дар чаман боди баҳорӣ зи канори гулу сарв
Ба ҳаводории он оразу қомат бархост. *Ҳофиз*

Сипаҳ аз ду сӯ саф биёростанд,
Ҳизаброн ба нахчир бархостанд. *Низомӣ*

3. баромадан; баланд шудан.

Рост чун бонгаш аз даҳан бархост,
Халқро мӯй бар бадан бархост. *Саъдӣ*

Амир Исмоил аз омадан ба Бухоро пушаймон шуда буд, аз он ки бо вай ҳашам бисёр набуд ва Бухоро шӯрида ва ғавғо бархоста буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. қиём кардан; исён бардоштан, хуруҷ кардан.

Зане бархоста буд ва даъвии пайғамбарӣ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мумкин, ки яке аз салотини он мамолик силсилаи хусумат дар ҷунбиш оварад ва боиси руҷӯъ ва бархостани ин сипоҳи кинахоҳ гардад. *«Фатҳнома»*

5. аз байн бардошта шудан, аз миён рафтан, нест шудан; гум шудан; фаромӯш шудан.

Чун дар Бухоро товус бисёр диданд... он деҳаро... Тавовис ном карданд ва номи аслии ӯ бархост. *«Таърихи Наршахӣ»*

Афъии сияҳ зи ганҷ бархост,
Осуда нишин, ки ранҷ бархост. *Шоҳин*

6. ҳосил шудан, натиҷа додан; падид омадан.

Аз ранҷи манаш чӣ шуд зиёдат
В-аз куштани ман чӣ кор бархост? *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРХУР||БАРХӮР** برخور 1. баробар, ҳамто.

Зи бас ато, ки диҳад, ҳар кӣ з-ӯ ато бистад,
Гумон барад, ки мар-ӯро шарикаму бархур. *Фаррухӣ*

2. баҳраманд, баҳравар, комьёб.

... Қ-эй баруманди комрониҳо,
Бархури ҳосили ҷавониҳо. *Бедил*

**БАРХУРДОР** برخوردار баҳраманд; хушҳол, хуррам, бахтьёр.

Қасеро, к-ин саодат ёр бошад,
Зи умру бахт бархурдор бошад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳар кӣ бо ин чор хислат ёр нест,
Аз арӯси мулк бархурдор нест. *Ҷомӣ*

**бахти бархурдор** бахти нек, бахти мусоид, толеи нек; бахти фирӯз.

Дарнамегирад ниёзу нози мо бо ҳусни дӯст,
Хуррам он, к-аз нозанинон бахти бархурдор дошт. *Ҳофиз*

**БАРХУРДОРӢ** برخورداری баҳрамандӣ; бахтьёрӣ.

Дар ин гуфтан зи давлат ёриат бод!
Барӯмандию бархурдориат бод! *Низомӣ*

**БАРХӢ** برخی фидья; қурбонӣ ва фидо.

Ҳамерафтию дидаҳо дар паяш,
Дили дӯстон карда ҷон бархияш. *Саъдӣ*

**БАРХӮР** برخور *ниг.* **бархур.**

**БАРХӮРДАН** برخوردن 1. ба ҳам расидан, воҳӯрдан, дучор шудан, ба ҳам зада шудан; дар мусодима воқеъ шудан.

Осмон бар замин бархӯрад ва ё замин бар осмон расад. *Аҳмади Дониш*

2. расидан.

Ин маъно ба тадриҷ ба гӯши вазир бархӯрд. *Аҳмади Дониш*

3. баҳраманд шудан, баҳравар шудан, фоида бурдан, лаззат бурдан.

Қасон бархӯранд аз ҷавонию бахт,
Ки бар зердастон нагиранд сахт. *Саъдӣ*

**БАРЧА** *ҳ.* برچه жӯпин, найзаи кӯтоҳ, найзача.

Роҷа ... бо барча бо яке аз эшон муқобил шуда, ӯро мунҳазим гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**БАРЧАК** *ҳ.* برچک гулбанди (мӯҳран) дастаи найза ва ё шамшер.

Шамшере ба сӯи султон оварда буданд, ки даста ва барчаки ӯ аз як пора ақиқи сурх буд. *Носири Хисрав*

**БАРЧАХ** برچخ *ниг.* **барча.**

Роҷнужон бо зарби барчах ... аз фавҷи хом димор даровард. *«Таърихи Фаришта»*

**БАРЧИДА** برچیده интихобшуда, баргузида.

Барҷаста ду пайкари намоён,
Барчида зи хайли бодпоён.*

**БАРЧИДАН** برچیدن чидан; ◇ **доман барчидан** *киноя аз* доман афшондан, доман кашидан, доман ғундоштан; бас кардан, даст кашидан, тарк кардан.

Хоку хуноғушта, гуфтам, зери по афтам чу ашк,
Домани покиза барчиду зи раҳ баргашт боз. *Исмат*
Меҳтар чу шикасти хештан дид,
Доман зи ғубори разм барчид. *Шоҳин*

**мӯҳра барчидан** *киноя аз* тарки алоқа кардан, даст кашидан.

Аз вай ҳаракате бидидам, ки написандидам, доман аз ӯ баркашидаму мӯҳра барчидам. *Саъдӣ*

**БАРШАКОЛ||БАРАШКОЛ** *ҳ.* برشکال мавсими борон дар Ҳинд.

Дар мавсими баршакол чандон оби зулол дар он ҷо ҷамъ мешавад, ки аҳолии Деҳлиро муддати як сол кофӣ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАРШИКАСТА** برشکسته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **баршикастан**; **2.** *маҷ.* кач, печутобхӯрда.

**БАРШИКАСТАН** برشکستن **1.** шикастан, пора шудан; **2.** рафтан; гузаштан; берун шудан.

Ман аз ин шаҳр агар баршиканам — даршиканам,
Ман аз ин кӯй агар баргузарам — даргузарам.
*Убайди Зоконӣ*

**3.** парешон намудан, пароканда кардан.

Чу баршикаст сабо зулфи анбарафшонаш,
Ба ҳар шикаста, ки пайваст, тоза шуд ҷонаш. *Ҳофиз*

**4.** тарки чизе кардан, аз баҳри чизе гузаштан.

Аз ваъда баргузар, ки шикебоням намонд
В-аз ишва баршикан, ки гаҳи интизор нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРШУДАГАВҲАР** برشده گوهر олигавҳар, олинасаб, покзот.

Зи ному нишону гумон бартар аст,
Нигорандаи баршудагавҳар аст. *Фирдавсӣ*

**БАРШУДАН** برشدن баланд шудан, боло баромадан, боло рафтан.

Он кӯҳ паст буд ва хокомез ва аз ҳар ҷонибе баршудан роҳ дошт. *«Таърихи Байҳақӣ»*
Даромад ба ғурридан абри сиёҳ,
Зи моҳӣ тафи теғ баршуд ба моҳ. *Низомӣ*

**БАРШУМУРДАН||БАРШУМОРИДАН** برشمردن||برشماریدن **1.** шумурдан; **2.** *маҷ.* як ба як гуфтан, дар бораи чизе муфассал гап задан; **3.** ҳикоя кардан, нақл кардан.

Суханҳо якояк бар ӯ баршумурд,
Напӯшид з-ӯ кору каҷжӣ набурд. *Фирдавсӣ*
Шудам то қиссаи худ арза дорам,
Якояк доғи ҳиҷрон баршуморам. *Убайди Зоконӣ*

**БАРҒАСТ** برغست як хел гиёҳи худрӯй, ки ба ош меандозанд, ё барои иштиҳо хӯриш мекунанд.

**БАРҒАСТБО||БАРҒАСТВО** برغستبا||برغستوا шӯрбои барғаст, барғастшӯрбо.

**БАРӢ** *а.* بری пок, холӣ, соф; дур аз касе, чизе.

Он ёр, к-аз ӯ хонаи мо ҷои парӣ буд,
Сар то қадамаш чун парӣ аз айб барӣ буд. *Ҳофиз*
Машав, то тавонӣ, зи заҳмат барӣ,
Ки раҳмат барандат, чу заҳмат барӣ. *Саъдӣ*
Қай бувад ёр барӣ аз ағьёр,
Як гуле нест, ки ӯ бехор аст. *Туғрал*

**БАРҚ** *а.* برق **1.** ҳодисаи табиист, ки дар натиҷаи ҳаракати абрҳо ва ба ҳам бархӯрдани моддаҳои мусбату манфии электрикӣ бо дурахшиш ва таркиши пурқуввату бо суръат ба зуҳур меояд.

Тундур миёни дашт ҳаме бод бардамад,
Барқ аз миёни абр ҳаме баркашад қазиб. *Рӯдакӣ*
Фиристодае низ чун барқу раъд
Фиристод аз ин сӯ ба наздики Саъд. *Фирдавсӣ*

**барқи равшан** дурахши пурнур, шарарфишон, шӯълапош.

Наффот-ш — барқи равшану тундурш — таблзан,
Дидам ҳазор хайлу надидам чунин муҳиб. *Рӯдакӣ*

**2.** *маҷ.* равшанӣ, дурахш, нур, шуоъ.

Ҷавон ... барқи шамшери саворон надида. *Саъдӣ*
Бошад аз барқи нигоҳи ту чароғам равшан,
Имшаб аз пардаи бодом маро фонус аст. *Шавкат*

◇ **чун барқи хотиф** бо суръати бисьёр баланд.

Буроқ чун барқи хотиф худро бар эшон зад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**барқ бар хирмани** *касе* **афкандан** *киноя аз* оташ ба хирман задан, сӯзондан; нест кардан, барбод додан, зиён расонидан ба кори касе.

Зи най барқ бар хирмани мо фикан,
Аз ин кӯча шӯре ба дилҳо фикан. *Бедил*

**БАРҚАНДОЗ** برق‌انداز шамхолчӣ, парронандаи асбоби қадимии ҳарбии даҳанпур (монанди тӯп).

Барқандозон ҳамроҳи Абдулғании Чила шиллик сар доданд. *«Хизонаи омира»*

**БАРҚАРОР** برقرار **1.** пойдор, устувор.

Дар ҳаҷр зи дард беқарорам,
Қ-он дард ҳанӯз барқарор аст. *Анварӣ*
Ту гаштӣ аз қарори хеш, лекин
Маро он беқарорӣ барқарор аст. *Ҷомӣ*

**2.** тобовар; тоқатовар.

Зи баҳри хӯрдани ғам гар ҳазор дил дорам,
Аз он ҳазор яке барқарор нест, чӣ суд!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРҚВОР** برقوار **1.** барқсон, барқмонанд, барқосо.

Нахандам бар андӯҳи кас барқвор,
Ки аз барқи ман дар ман афтад шарор. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* тезу тунд, пуршиддат, бағоят босуръат.

**БАРҚЗАБОН** برق‌زبان теззабон, тезкалом, оташингуфтор.

Қ-эй барқзабону оташиндам,
Баргӯ чӣ нишастаӣ чунин дам. *Шоҳин*

**БАРҚЗОЙ** برق‌زای **1.** тавлидкунандаи барқ, ба вуҷуд оранадаи барқ; **2.** *маҷ.* бағоят дурахшанда.

Ҳама кӯҳ пур барқи байранамой,
Ҳама дашт пур байрақи барқзой. *Хоҷу*

**БАРҚНИГОҲ** برق‌نگاه касе, ки нигоҳи тезу таъсирнок дошта бошад, тезнигоҳ.

Фарьёд аз ин барқнигоҳон, ки накарданд
Раҳме ба гули коғазини ҳавсалаи мо. *Соиб*

**БАРҚПӮЯ** برق‌پویه барқрафтор, тезрав, тездав.

Бархесту теғ бар камар баст,
Бар ашқари барқпӯя биншаст. *Шоҳин*

**БАРҚРАВ** برق‌رو барқрафтор, тезрав, тездав.

Ҳама раъдшиҳа, ҳама барқрав,
Ба рафтор бурда зи сарсар гарав. *Ҳотифӣ*

**БАРҚРАФТОР** برق‌رفتار барқрав, тезрав, тезтак.

Монанди ҳаюни барқрафтор
Мекард ба ғарбу шарқ рафтор. *Шоҳин*

**БАРҚЧАВЛОН** برق‌جولان тезрафтор, чуст, чолок.

Харобам карда золиммашрабе, сӯҳбатгурезоне,
Фиребам медиҳад сайёдхуше, барқҷавлоне. *Сайидо*

**БАРӮ** برو *шакли дигари* **абрӯ.**

Ҳама яксара дил пур аз кин кунед,
Саворон, барӯҳо пур аз чин кунед. *Фирдавсӣ*

**БАРӮМАНД||БАРУМАНД** برومند **1.** самарадор, бардор, мевадор, самарабахш, боровар, серҳосил.

Ман аз ҳар се дона, ки доно фишонд,
Дарахте барӯманд хоҳам нишонд. *Низомӣ*

**замини барӯманд** замини ҳосилхез, замини ҳосилбахш.

Сирати ӯ — тухми киштаву неъмати ӯ — об,
Хотири маддоҳи ӯ — замини барӯманд. *Рӯдакӣ*

**2.** *маҷ.* ҳомила, обистан, бордор, дуҷон.

Аз он моҳаш уммеди фарзанд буд,
Ки хуршедчеҳра барӯманд буд. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* баҳраманд, хушбахт, бархурдор, саодатманд.

Дили ман аз ту маҳол аст, ки хурсанд шавад,
Ба чӣ тадбир касе аз ту барӯманд шавад. *Сайидо*

Ба чӣ тақриб касе аз ту барӯманд шавад,
На ба зӯру на ба зорӣ, на ба зар меоӣ. *Соиб*

**БАРҲАЗАР** برحذر **1.** боэҳтиёт, ҳазарнок, хабардор; **2.** тарсу ҳароснок, хавфу бимнок.

Барҳазарам з-оташи аҷал, ки бисӯзад
Қишти ҳаёте, ки хӯша дар даҳан овард. *Хоқонӣ*

**БАРҲАМ** برهم пароканда, парешон; **барҳам задан** шикастан, хароб кардан, аз байн бурдан, несту нобуд кардан, маҳв намудан.

Чарх барҳам занам, ар ғайри муродам гардад,
Ман на онам, ки забунӣ кашам аз чархи фалак.
*Ҳофиз*

**БАРҲАМАН** *ҳ.* برهمن *ниг.* **бараҳман.**

**БАРҲАМЗАН** برهم‌زن барҳам задан, парешон кардан.

Боиси барҳамзани ҷамъияти дил мешавад,
Гуфтугӯ ҳар ҷо ки аз зулфи парешон меравад.
*Махфӣ*

**БАРҲАНА** برهنه *ниг.* **бараҳна.**

Ҳар шаҷари боғ зи сар то тана
Монда зи бебаргии худ барҳана. (1) *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРҲАҚ** برحق ҳақдор; дуруст, ҳаққонӣ.

Дида фардо бар ман ар хасмӣ кунад, барҳақ бувад,
З-он ки мискин баҳри мо бисьёр шаббедор буд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БАРҲУДАН** برهودن сӯхта тағьир ёфтан; дигар шудани ранг аз гармии оташ.

**БАРҲУН** برهون **1.** доира, чанбар.

Он чӣ ба илми ту андар аст, гар онро
Гирди замир андароварӣш чу барҳун... *Дақиқӣ*

**2.** хиргаҳи моҳ, ҳолаи моҳ; **3.** доираи паргор.

**БАРҶАСТА** برجسته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **барҷастан; 2.** намоён; лоиқ, муносиб.

Шӯхи шоир мисраи барҷастае бошад ба аср,
Бурдам ӯро хонаву хондам ба гӯшаш назму наср.
*Сайидо*

**БАРҶАСТАН** برجستن **1.** боло паридан, боло ҷаҳидан.

Ногаҳ аз об моҳие барҷаст,
Бурд ҳолӣ ба сайди моҳӣ даст. *Ҷомӣ*

**2.** хестан, бархестан, зуд хестан.

Зи ҷо барҷаст он фархунда ахтар,
Чу гул ҷайби маро пур кард аз зар. *Сайидо*

**3.** раҳо шудан, берун шудан, баромада рафтан.

Афсӯс, ки шасти аҳд бигсаст,
Тире, ки ба шаст буд, барҷаст. *Шоҳин*

**БАРҶАСТАТАБЪ** برجسته‌طبع дорои табъи баланд, соҳиби завқи бадеӣ ва заковат.

**БАРҶАСТАТАБЪӢ** برجسته‌طبعی соҳиби табъи баланд будан, заковатмандӣ.

Саманди хома дар мадҳи ту аз барҷастатабъиҳо
Чунон шуд гармҷавлон, рехт оташ дар наистонаш.
*Фазлӣ*

**БАРҶО** برجا **1.** барқарор, ором, ҷогирифта; **2.** дуруст, мувофиқ, муносиб.

Бегонаву дӯст дар ҳақи мо
Гӯянд сухан, вале на барҷо. *Шоҳин*

**БАРҶО(Й)МОНДАГӢ** برجا(ی)ماندگی нотавонӣ, сустӣ, заифӣ; *маҷ.* бенавоӣ.

Бо ин ҳама нахифию барҷоймондагӣ
Бар дасти чусту бозуи чолокат офарин. *Саедо*

**БАРҶОС||БУРҶОС** *а.* برجاس ҳадаф, нишонаи тир.

Сӯи ӯ ҷаст чу тире сӯи барҷосе
Ё яке досе монандаи алмосе. *Манучеҳрӣ*

Тир бикшой кӯрии иблис
Ҳамчу бурҷос кун рухи Бирҷис. *Саноӣ*

**БАС I** بس **1.** бисьёр, хеле, зиёд.

Бас кас, ки гоҳи ҳамла чу меше бувад заиф,
Ҳарчанд гоҳи лоф чу шере бувад жиён. *Муиззӣ*

**2.** басанда, кифоя.

Гулъузоре зи гулистони ҷаҳон моро бас,
З-ин чаман сояи он сарви равон моро бас. *Ҳофиз*

Қатрае аз маи васли ту чашидем, бас аст,
Чанд рӯзе ба висоли ту расидем, бас аст.
*Сайидо*

3. фақат, танҳо.

Бар ин чашнгаҳ барнадидем кас,
Туро бинам, эй сарви озоду бас. *Фирдавсӣ*
Сарбаландони ҷаҳонро номи эҳсон асту бас,
Сарвро дар бӯстон қадди намоён асту бас.
*Сайидо*

◇ **бас ки** чандон ки, чӣ басо, эй басо, чӣ бисьёр.

Бас ки бар гуфта пушаймон будаам,
Бас ки бар ногуфта шодон будаам. *Рӯдакӣ*

**бас кардан** тарк кардан; қатъ кардан.

Бияндешу он гаҳ баровар нафас
В-аз он пеш бас кун, ки гӯянд бас. *Саъдӣ*

**БАС II||БАСС I** *а.* بث 1. фош, ошкор, шоеъ; овоза, интишор; 2. шарҳ, баён.

[Вазир]... басси раъфату марҳаматро дар назари подшоҳ ҷилва медод. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАС III||БАСС II** *а.* بث андӯҳи сахт, бемории шадид.

**БАСАЗО** بسزا лоиқ, чунон ки бояду шояд, шоиста.

Мизбон зиёфате басазо кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАСАЛ** *а.* بصل пиёз.

На буқулу на паниру на басал,
На зи ширу на зи шаккар, на асал... *Румӣ*

**БАСАНД||БАСАНДА** بسند||بسنده бас, кифоя, кофӣ.

Басанд аст, ар набошад ҳеҷ панде,
Падар панди туву ту панди фарзанд.
*Носири Хисрав*

Ва чандон сипоҳ, ки донӣ, ба Ироқ басанда бувад, раҳо кунӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**БАСАР** *а.* بصر 1. биноӣ, қувваи босира.

Қасе, ки ҳусни рухи дӯст дар назар дорад,
Муҳаққақ аст, ки ӯ ҳосили басар дорад. *Ҳофиз*

2. чашм, дида.

Саводи хаташ пеши аҳли назар
Зиёбахши чашм асту кӯҳли басар. *Садри Зиё*

**БАСАҒДА** بسغده тайёр, омода, муҳайё.

Ҳамебоядт рафту роҳ дур аст,
Басағда дор як сар шуғли роҳо. *Рӯдакӣ*
...Ки ман муқаддимаи хешро фиристодам
Бад-он ки омаданамро басағда бошад кор.
*Унсурӣ*

**БАСЕ** بسی 1. бисьёр.

Басе шоҳи ғофил ба бозӣ нишаст,
Ки давлат ба бозӣ бирафташ зи даст. *Асадӣ*

2. бисьёрҳо, борҳо.

То ғами ишқ карам кард, маро зор бикушт,
Ёфтем он чи аз ӯ металабидем басе. *Исмат*

**БАСЕЧ** بسیچ *ниг.* **басич.**

**БАСЕЧИДАН** بسیچیدن *ниг.* **басичидан.**

**БАСИР** *а.* بصیر 1. бинанда, бино.

Хонӣ маро хабиру хилофи ту ошкор,
Донӣ маро басиру хатои ту бармало. *Хоқонӣ*

2. *маҷ.* хабардор, огоҳ.

Қунун душманон гар барандам асир,
Набошад кас аз дӯстонам басир. *Саъдӣ*

**БАСИРА||БАСИРАТ** *а.* بصیره||بصیرت 1. биноӣ, биниш; фаҳми яқин, дидаи ботин.

Гар боядат ҳаме, ки бубинӣ маро тамом,
Чун оқилон ба чашми басират нигар маро.
*Носири Хисрав*
Ҳеҷ узве бе басират нест дар мулки вуҷуд,
Варна паҳлу чун шиносад бистари бегонаро.
*Соиб*

2. ҳушьёрӣ, зиракӣ, дурандешӣ, доноӣ.

**БАСИТ** *а.* بسیط 1. фароҳ, васеъ, паҳновар.

Билоди араб ариз ва басит аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**басити замин** рӯи замин.

Гар аз басити замин ақл мунъадим гардад,
Ба худ гумон набарад ҳеҷ кас, ки нодонам.
*Саъдӣ*

**басити мусаббаъ** *киноя аз* сатҳи кураи замин (ба эътибори ҳафт иқлим).

Маро дар бисоти хаёл аст кох,
Ки ҳаст аз басити мусаббаъ фарох. *Шоҳин*

2. азим, калон; бисьёр.

Гирди олам ҳалқа карда з-ӯ муҳит,
Монда ҳайрон андар он халқи басит. *Румӣ*

3. содда, ғайри мураккаб (сифати тилло, нуқра, мис ва ғ.).

Ҷисм чун мавҷуд бувад ё ҷисме бувад, ки як гуна ва як табъ дорад ва инро басит хонанд.
*Ибни Сино*
Басит он аст, ки яксон бошад, яъне ки ҳеҷ зарра ки аз ҷинси ғайри он бувад, дар он набошад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАСИТА I** *а.* بسیطه *муаннаси* **басит.**

**БАСИТА II** *а.* بسیطه чизи содда, ғайри мураккаб, ғайритаркибӣ.

**БАСИЧ||БАСЕЧ||БАСИҶ** بسیچ||بسیج *ниг.* **пасиҷ.**

Чароғест мар-тира шабро басеч,
Ба бад, то тавонӣ, ту ҳаргиз мапеч. *Фирдавсӣ*

**басиҷи** *чизе* **кардан** майли чизе кардан, ба чизе оҳанг намудан.

Басиҷи сухан гуфтан он гоҳ кун,
Ки бинӣ, ки дар кор гирад сахун. *Саъдӣ*

**БАСИЧИДАН||БАСЕЧИДАН||БАСИҶИДАН** بسیچیدن||بسیجیدن 1. тайёрӣ дидан, тайёр шудан; тайёр кардан, омода кардан.

Аморӣ басичиду омад ба роҳ,
Нишаста бад-ӯ андарун ҷуфти шоҳ. *Фирдавсӣ*

2. қасд кардан, ирода кардан.

Кунун размӣ гурдон басечад ҳаме,
Сар аз рою тадбир печад ҳаме. *Дақиқӣ*

**БАСИҶ** بسیج *ниг.* **басич.**

**БАСИҶИДАН** بسیجیدن *ниг.* **басичидан.**

**БАСКИ** بسکه *пайвандак* аз баски, аз сабаби он ки.

Баски хомӯш нишастам, сухан аз ёдам рафт,
Баски мондам ба ғарибӣ, ватан аз ёдам рафт.*

**БАСО** بسا *ниг.* **басе** 1.

Басо шикаста биёбон, ки боғи хуррам гашт
Ва боғи хуррам гашт он куҷо биёбон буд.
*Рӯдакӣ*

Басо кас, ки рӯз ояти сулҳ хонд,
Чу шаб шуд, сипаҳ бар сари хуфта ронд. *Саъдӣ*

**БАСОИТ** *а.* بسايط *ҷ.* **басита** II.

Дуввӯм, маърифати аҷсоми баситу мураккаб ва аҳкоми басоити улвӣ ва суфлӣ. *Насириддини Тӯсӣ*

Аз таркиби эшон фоидае ояд, ки андар басоит набувад. *Ибни Сино*

**БАСОҚ** بساک точе, ки аз гулҳо сохта ба сар мениҳанд, тоҷи гул, гулдастаи доирашакл.

... Чунки яке тоҷу басоқи мулук
Боз яке кӯфтаи осиёст. *Кисоӣ*

**БАСОЛАТ** *а.* بسالت далерӣ, ҷасорат, шуҷоат, диловарӣ.

Писари худ Абдуллоҳро бо тоифае ба наҷдату басолат ба ҳарб номзад фармуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАСОРА** بساره суфа; айвон.

Хуш бошад дар басораҳо май хӯрдан
В-аз боми басораҳо гулафшон кардан.*

**БАСОТИН** *а.* بساتين *ҷ.* **бӯстон.**

Ин замон тамомати Машҳад мазрӯъ аст ва боғоту басотинро буньёд ниҳоданд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**БАСРА||БАСРАТ** *а.* بصره||بصرت **1.** санги сафед.

Араб санги сафедро басрат хонанд ва он Басра замине буд бар лаби Даҷла ва саҳрое буд пур аз санги сафед. «*Таърихи Табарӣ*»

**2.** номи шаҳрест, ки он дар Ироқ дар канори дарьёчаи Шаттулараб воқеъ гардидааст.

**БАСС** I *а.* بث *ниг.* **бас** II.

**БАСС** II *а.* بث *ниг.* **бас** III.

**баст** بست *асоси замони гузаштаи* **бастан.**

**БАСТ** I بست **1.** паноҳгоҳ, ҷое, ки одамон аз хатар паноҳ мебаранд.

Гурезгоҳи дили хаста зулфи чун шаст аст,
Ситамрасида илоҷаш нишастани баст аст. *Мӯҳсини Таъсир*

**2.** садд, варғи сарбанд; ҷое, ки оби ҷӯй тақсим мешавад; **3.** миқдори муайяни об, ки дар байни деҳқонон тақсим мешавад.

В-агарш об набудиву ҳоҷате будӣ,
Зи нӯги ҳар мижае об рондаме сад баст. *Хисравонӣ*

**4.** банд; **5.** тарзи баста шудани чизе, мас. басти салла; **6.** қабзаи зулф; **7.** ҳисори атрофи шаҳр; қалъа.

Навбате амир Насириддин ба ғазои Ҳиндустон рафта, баст аз вуҷуди шарифи ӯ холӣ монд. «*Равзат-ус-сафо*»

**басти муҳиммот** корсозӣ, иҷрои корҳои муҳим.

Қулбобо Кӯкалтош ... саркори зиҳом дар ҳалли уқуд ва басти муҳиммот ... буд. «*Таърихи Сайидроқим*»

**БАСТ** II *а.* بسط **1.** интишор кардан, паҳн кардан, густурдан.

Баст кун, Ҷомиё, бисоти сухан,
Ки аз он хубтар бисоте нест. *Ҷомӣ*

**2.** кушодагӣ, вусъат; **3.** баён кардан; шарҳ додан.

Бар хотири ман гузашт, ки онро тарҷима карда ояд ва дар басти сухан ва кашфи ишороти он ишбоъе равад. «*Калила ва Димна*»

**4.** хушҳолӣ, хурсандӣ, кушодарӯӣ.

Чандон аз ин калимот гуфтам, ки басте дар табъи ӯ пайдо шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БАСТА** بسته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **бастан; 2.** асир, бандӣ.

... Ки ин бастаро то Дамовандкӯҳ
Бибар ҳамчунин тозиён бе гӯруҳ. *Фирдавсӣ*

Бастаи гетӣ аз ӯ биёбад роҳат,
Хастаи гетӣ аз ӯ биёбад дармон. *Рӯдакӣ*

**3.** вобаста, оид, алоқаманд.

Зи ман биньюшу дил дар шоҳиде банд,
Ки ҳуснаш бастаи зевар набошад. *Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* шефта, мафтун.

Диле, к-ӯ бастаи зулфат набошад,
Ҳамеша ғарқа дар хуни ҷигар бод! *Ҳофиз*

То бастаи мижгони ту гаштем, ба ғамза
Зад чашми ту барҳам ҳама ҷамъияти моро. *Фузулӣ*

**5.** мубтало, гирифтор.

Рой гуфт бараҳманро, ки: Шунидам достони он кас, ки беравият ва фикрат худро дар дарьёи ҳайрату надомат андохт ва бастаи доми пушаймонӣ ва ғаромат гардонид. «*Калила ва Димна*»

**6.** фусурда, маҷрӯҳ, абгоршуда.

Дари даж кушоданду Гурдофарид
Тани хаставу баста дар даж кашид. *Фирдавсӣ*

**кори баста** кори душвор, кори печ дар печ ва чигил.

Зи кори баста маяндешу дил шикаста мадор,
Ки оби чашмаи ҳайвон даруни торикист. *Саъдӣ*

**7.** сеҳрбандшуда, афсун ва ҷоду кардашуда.

Бар басар афтад зи тағофул ниқоб,
Баста шавад дидаи бино ба хоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**8.** *маҷ.* яхшуда, сахт шуда (оид ба об ва моеоти дигар, мас. бастаи набот).

Чун булӯри шикаста баста шавад
Гар барандозӣ обро ба ҳаво. *Фаррухӣ*

**9.** *адш.* шеъре, ки иборат аз чор мисраъ аст (ғайр аз рубоӣ); **10.** номи навое.

**БАСТАДАМ** بسته‌دم лаббаста, даҳонбаста, хомӯш.

Заҳири бастадам лабрези гавҳарҳои ашъор аст,
Садаф хомӯшу дар сина дури шаҳвор ҳам дорад. *Заҳири Форьёбӣ*

**БАСТАН** بستن **1.** банд кардан, маҳкам кардан, занҷир кардан, қулф кардан; **2.** пӯшидан; *муқобили* **кушодан** I.

Ҳар ду танҳо ба айш биншаста,
Бар рухи ғайр дар фурӯ баста. *Ҷомӣ*

Дар роҳ ба қасди ӯ нишастанд,
Девор шуданду роҳ бастанд. *Ҳилолӣ*

**3.** пайванд кардан, васл намудан.

... Ки саҳл аст лаъли Бадахшон шикаст,
Шикаста набояд дигарбора баст. *Саъдӣ*

**4.** гиреҳ кардан, печондан.

Ҳазрати устоз ... аз болои он [телпак] як фӯтаи шоли мандил баста буданд. *Садри Зиё*

5. ях кардан.

Сармо ба ғояте буд, ки... об дар даҳон бибастӣ. *Авфӣ*

6. асир кардан, бандӣ кардан.

Чу бар тезрав борагӣ барнишаст,
Гирифт Аҳраманро, ба афсун бибаст. *Фирдавсӣ*

7. тартиб намудан сохтан, ба вуҷуд овардан.

Маҳмуд такбир гуфт ва дар он лашкар афтод ва аз эшон гӯристоне бибаст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Рӯзе, ки ман ин латифа бастам,
З-ин мӯҳра ривоҷи дур шикастам. *Шоҳин*

8. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. аҳд бастан, аҳд бастан, кор бастан, хаёл бастан ва ғ.

**БАСТАТ** *а.* بسطت вусъат, вусъатобод, паҳноӣ, кушодагӣ, фарохӣ.

Ба бастати мулк ва рифъати қадр аз мулуки замон бар сар омада. *Авфӣ*

Мамлакати мо бастате дорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАТ** I بت оҳор.

**БАТ** II *а.* بط мурғобӣ.

Бате фарбеҳ дорам ва онро ҷиҳати ту бирьён кунам. *Авфӣ*

Гар аз нестӣ дигаре шуд ҳалок,
Маро ҳаст, батро зи тӯфон чӣ бок! *Саъдӣ*

◇ **бати шароб** (*ё* **май**) суроҳии шароб, зарфи май, ки ба шакли мурғобӣ сохта шудааст.

Сафири мурғ баромад, бати шароб куҷост?
Фиғон фитод ба булбул, ниқоби гул кӣ дарид? *Ҳофиз*

**БАТАКАЛЛУФ** بتکلف ғайрисамимӣ; зоҳирнамоёна, бокаруфар, дабдабанок.

Қозӣ Қаромат рӯзе зиёфате батакаллуф сар кард. *Садри Зиё*

**БАТАЛ** *а.* بطل шуҷоъ, далер, диловар; паҳлавон, ял.

Сӯи деҳистон номае хоҳам чу румӣ ҷомае,
Дода ба мушкин хомае он номаро зӯри батал. *Ломеӣ*

**БАТАР** I بتر шакли кӯтоҳшудаи бадтар.

Шаби тирагун худ батар з-ин кунад,
Ба зери сар аз мушк болин кунад. *Фирдавсӣ*

**БАТАР** II *а.* بطر **1.** такаббур, худбинӣ, худнамоӣ; гарданкашӣ.

Бӯмусайлимро бигӯ: Қам кун батар,
Ғарраи аввал машав, охир нигар. *Румӣ*

**2.** носипосӣ, фармоннобардорӣ.

Пой дар домани қаноат кун,
К-ат либоси батар надӯхтаанд. *Хоқонӣ*

**3.** шодӣ, хушҳолӣ, хурсандии ғайримунтазир.

... Батари осоиш ва мастии неъмат бад-ӯ роҳ ёфт ва ба нишоте ҳар чи тамомтар бонге баланд бикард. *«Калила ва Димна»*

**БАТЕЪ** *а.* بطیء сустҳаракат, бешитоб, оҳиста.

Ҷуз ин айбаш надонистанд, ки дар сухан батеъ аст. *Саъдӣ*

**БАТИН** *а.* بطین шикамкалон.

**БАТКӮБ** بتکوب як навъ хӯроке, ки аз чормағз, шир, мост ва шибит тайёр мекарданд.

Басанда накардам ба баткӯби хеш,
Бари он шудам, к-аз манаш сер беш. *Хуҷастаи Сарахсӣ*

**БАТН** *а.* بطن **1.** шикам; дарун.

Равон ҳамру чанг уфтода нагун,
Шуда бат зи батни худ оғуштахун. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* насл; авлод.

Замонро аввалин батн ин замӣ буд,
Ҷаҳонро охирин батн одамӣ буд. *Низомӣ*

Ду батн аз банӣ-Аббос дар ин даъват вафот ёфтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАТНАН** *а.* بطنا: **батнан баъда батнин** як насл баъд аз насли дигар.

Баъд аз Сулаймон Мамлакат батнан баъда батнин бар авлоди ӯ қарор гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАТОВОР** بتاوار оқибат, анҷом, охири кор.

Ман хуб мукофоти шумо бозгузорам,
Ман ҳаққи шумо низ гузорам ба батовор. *Манучеҳрӣ*

**БАТОЛАТ** *а.* بطالت **1.** танбалӣ, коҳилӣ; сустиродагӣ, бекорӣ.

Қибари синро узри тарки касби камол ва баҳонаи батолату касолат насозад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Лӯлие бо писари худ моҷаро мекард, ки ту ҳеҷ коре намекунӣ ва умр дар батолат ба сар мебарӣ. *Убайди Зоконӣ*

**2.** беасос, бекора, пуч, беҳуда.

Ҷуз ёди дӯст ҳарчи кунӣ, умр зоеъ аст,
Ҷуз сирри ишқ ҳарчи бигӯӣ, батолат аст. *Саъдӣ*

**БАТОРИҚА** *ю.* بطارقه *ҷ.* **битриқ.**

Қайсар мунҳазим гашт ва аксари баториқа ва аъёни сипоҳи ӯ ба қатл омаданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**БАТТАР** بتر *ниг.* **батар** I.

**БАТТОЛ** *а.* بطال **1.** ботилгуфтор, дурӯғгӯй, беҳудагӯ, ёвагӯй; **2.** бекор, танбал; коҳил.

Ҳадиси ишқ аз он баттол манниюш,
Қи дар сахтӣ кунад ёрӣ фаромӯш. *Саъдӣ*

Эй ки баттоли ту беҳтар зи ҳама муштағилон,
В-эй ки мастӣ ту беҳ аз оқили хушьёри хабир. *Шамси Табрезӣ*

**3.** далер, боғайрат; **4.** вайронкор, авбош; беодоб.

**БАТУЛ** *а.* بتول **1.** дӯшизае, ки тарки алоиқи дунъё кардааст ва тамоми умраш аз шавҳар кардан худдорӣ намудааст, роҳиба; **2.** *д.* лақаби Марьям — модари Масеҳ (Исои пайғамбар); **3.** лақаби Фотима — духтари Муҳаммади пайғамбар.

**БАТФУЗ** بتفوز гирдогирди даҳон, перомуни даҳон; пуз, фуз, фук, тумшуқ.

Ниходаанд зану баччаи ман аз сармо
Ба сони сагбача батфуз бар дари сӯрох. *Сӯзанӣ*

**БАТШ** *а.* بطش **1.** ҳуҷум, ҳамла.

Аз батши вай ҳамчунон эмин нестам. *Саъдӣ*

**2.** қувват, қудрат, зӯр.

Нагуфтам, ки ту дурӯғ мегӯӣ ва ҳеҷ зӯр ва қувват ва батш надорӣ. *Аҳмади Дониш*

**БАТҲО** *а.* بطحا **1.** ҷои васеи ҷараёни дарьё ё сел; **2.** номи водии Макка.

Амир сипоҳи худро ба дуним кард ва худ ба понсад мард ба Батҳои Макка биншаст. *«Таърихи Табарӣ»*

Тавофи шоирон бинам ба гирди қасри ту доим,
Ҳамоно қасри ту Қаъба-сту гирди қасри ту Батҳо. *Фаррухӣ*

Инони азимат зи Батҳо битофт,
Ба як дам зи Батҳо ба ақсо шитофт. *Ҷомӣ*

**БАФТАРӢ** بفترى коргоҳи бофандагӣ.

Коргоҳи нутқро табъаш чу нассоҷӣ кунад,
Лафз зебад тору маънӣ пуду килкаш бафтарӣ. *Хисравонӣ*

**БАФХАМ** بفخم бисьёр, зиёд, фаровон.

Бад-он монад бунафша бар лаби ҷӯй,
Ки бар оташ ниҳӣ гӯгирд бафхам. *Мунҷик*

Аз гуҳар гирд кардани бафхам
На шакар чид ҳеҷ кас, на дирам. *Унсурӣ*

**БАФҶ||БАФЧ** بفج||بفچ **1.** оби даҳан, кафки даҳон.

Кай уфтад онро, ки сару риши ту бинад,
З-он хилму аз он бафчи чакон бар бару бар рӯй. *Шаҳиди Балхӣ*

**2.** лабдӯл; лунҷғафс.

**БАХ-БАХ** بخ بخ ваҳ-ваҳ, паҳ-паҳ; офарин, хеле хуб, бисьёр нағз.

Бад-ӯ гуфт: Бах-бах, ки бо паҳлавон
Нишастам чунин шоду равшанравон! *Фирдавсӣ*

Олами илм оламест фарох,
Бах-бах онро, ки шуд дар ӯ густох. *Саноӣ*

**БАХИДАН** بخيدن ҳаллоҷӣ кардан, пашм ё пахтаро наддофӣ кардан.

Ҳама дашт фарш аст дар ҳам фиканда,
Ҳама кӯҳ пашм аст бар ҳам бахида. *Низорӣ*

**БАХИЛ** *а.* بخيل касе, ки чизеро ба нафъи дигарон раво намебинад; мумсик, лаим, нотавонбин.

Бузургон гуфтаанд: Сими бахил аз хок вақте барояд, ки вай дар хок равад. *Саъдӣ*

Ҳамчу чашми аҳвалу дасти бахил,
Не дар ӯ мардум бувад, не мардумӣ. *Мушфиқӣ*

**БАХИЯ||БАХЬЯ** بخيه чок, кук, дарз; ҷои дӯхташуда.

Кардаам чун ғунча сар дар остини хештан.
Бахья дорам бар лаб аз чини ҷабини хештан. *Сайидо*

◇ **бахия ба рӯй омадан** *киноя аз* фош гардидани сир ва ошкор шудани роз.

Аз ишқ сӯзангар сарриштаи тадбир аз даст бидод ва охир бахияи ишқи ӯ ба рӯй омад. *Авфӣ*

**бахия бар рӯи кор будан** *киноя аз* ошкор шудани сир, фош шудани роз.

Бараҳман шуд аз рӯи ман шармсор,
Ки шунъат бувад бахья бар рӯи кор. *Саъдӣ*

**бахия бар рӯи кор овардан** (ё **андохтан, ниҳодан**) *киноя аз* фош кардани роз.

То наёрад бахьяи рози туро бар рӯи кор,
Чарх дорад аз кавокиб бар даҳан мисморҳо. *Соиб*

**бахия бар чеҳра рафтан** *киноя аз* инъикоси роз ва асрори ниҳоние ба рӯй; зоҳир шудани ҳаё ва шармгинӣ бар симо.

Шармам бурун накард ба базми ту аз ҳиҷоб,
Бар чеҳра рафт бахьяи ранги паридаам. *Шавкат*

**аз бахья нақш гирифтани андом** *киноя аз* нозукӣ ва нозукбаданӣ.

Эй ҷомадор, аз ин сон чусташ мабанд якто,
К-аз бахья нақш гирад андоми нозанинаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАХНАВ||БАХНУВ** بخنو раъд, тундур; гулдурроси абр.

Чун ба бонг омад аз ҳаво бахнав,
Май хӯру бонги руду чанг шунав. *Рӯдакӣ*

**БАХСИДАН||ПАХСИДАН** بخسيدن||پخسيدن пажмурда шудан, афсурда шудан; пажмурдан, афсурдан.

Ҳамчу гармоба, ки тафсида бувад.
Танг ой, ҷонт бахсида шавад. *Румӣ*

**БАХСОНИДАН||ПАХСОНИДАН** بخسانيدن||پخسانيدن пажмурда кардан, афсурда кардан.

Аз ӯ беандӯҳӣ бигзину шодиву таносонӣ,
Ба тимори ҷаҳон дилро чаро бояд ки бахсонӣ. *Рӯдакӣ*

**БАХТ** بخت насиба, баҳра, қисмат, иқбол, саодат.

Ӯ марде ба ғоят зирак ва соҳиби бахт буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳабиб — соқиву давлат — надиму бахт — рафиқ,
Висол — ҳамдаму дил — беғаму ҳидоят — ёр. *Исмат*

◇ **бахти баландахтар** *ниг.* **бахти фирӯз.**

Хоҳам, ки ба коми дили худ бо ту нишинам,
Ку бахти баландахтару ку толеи фирӯз! *Аҳлӣ*

**бахти бедор** бахти мусоид ва мададгор; *муқобили* **бахти ғунуда.**

Ба рӯи мо зан аз соғар гулобе,
Ки хоболудаем, эй бахти бедор! *Ҳофиз*

Нишастам гӯш бар дар, дида бар роҳ,
Ба юмни давлати бедори ногоҳ. *Убайди Зоконӣ*

**бахти гиронхоб** бахти бад, толеи бад, иқболи паст.

Зи дасти бахти гиронхобу кори бесомон
Гарам бувад гилае, роздори худ бошам. *Ҳофиз*

**бахти гумкардароҳ** бахти бад.

Ҳамегуфт: Эй бахти гумкардароҳ
Гирифтор гаштам ба рӯзи сиёҳ. *Савдо*

**бахти забун** бахти баргашта, толеи бад, бахти шум.

Гираҳи коми дил аз бахти забун накшояд,
Гираҳи риштаи мо сеҳру фусун накшояд. *Урфӣ*

Шиква аз бегонагону ошноён чун кунам?
Махфиё, рӯзи азал бахти забунам додаанд. *Махфӣ*

**бахти нагунсор** бахти вожгуна, толеи баргашта.

Бинмой қадди хеш, ки аз баҳри диданаш
Сар баркунем бахти нагунсори хешро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**бахти некхоҳ** толеи баланд, бахти нек.

Дило, рафиқи сафар бахти некхоҳат бас,
Насими равзаи Шероз пайки роҳат бас. *Ҳофиз*

**бахти норасо** бахти номусоид.

Зи бахти норасо нагрифт дастам гардани мино
Магар мижгон дамонад ашку гирад домани мино.
*Бедил*

**бахти нофарҷом** бахти бад, толеи паст.

Ин ду чизам бар гуноҳ ангехтанд:
Бахти нофарҷому ақли нотамом. *Саъдӣ*

**бахти ошуфта** (*ё* **парешон**) бахти баргашта, бахти носозгор.

Гар насозад ба ман он зулфи парешон, чӣ ғам аст,
Бахти ошуфтаи ман низ аз он камтар нест.
*Носир Алӣ*

Агар ба зулфи дарози ту дасти мо нарасад,
Гуноҳи бахти парешону дасти кӯтаҳи мост.
*Ҳофиз*

**бахти сабз** бахти баланд, толеъи нек, хушбахтӣ.

Чун хасисон бахти сабз аз чархи миной маҷӯ,
Аз замини дил барор ин сабзаи бегонаро. *Соиб*

**бахти сиёҳ** бадбахтӣ.

Дарой аз дарам чун партави бадр,
Шавад бахти сиёҳам лайлатулқадр. *Ҳозиқ*

**бахти фирӯз** бахти ғолиб, фатҳу нусратовар; бахти нек.

Фиристода омад ба наздики Зол,
Або бахти фирӯзу фархундафол. *Фирдавсӣ*

**бахти хоб** баҳран хоб, насибаи хоб, нағз хоб карда тавонистан, мусоид омадани хоб.

Гуфтам: Шабе ба хоб бубинам рухи мурод,
Эй чашми рӯсиёҳ, туро бахти хоб ку? *Махфӣ*

**бахти хоболуд** (*ё* **хобнок**) бахти мусоидат накунанда.

Ало, эй бахти хоболуд, бархез,
Ба ғоят дер кардӣ, зуд бархез! *Ҳилолӣ*

Бахти хоболуди мо бедор хоҳад шуд магар,
З-он ки зад бар дида обе рӯи рахшони шумо.
*Ҳофиз*

**бахти шӯр** бахти бад.

Ало, эй тира гашта бахти шӯрам,
Ту шери хашмнокӣ, мант гӯрам.
*Фахриддини Гургонӣ*

**бахти ғунуда** бахти баргашта; *муқобили* **бахти бедор.**

Бахти ғунударо сари хоб аст ҳамчунон,
Шоҳӣ, чӣ тез мекунӣ оҳанги ноларо! *Шоҳӣ*

**бахти ҳумоюн** бахти ниҳоят баланд.

Тоири иқбол ба ҳамроҳиям,
Бахти ҳумоюн ба ҳавохоҳиям. *Хисрави Деҳлавӣ*

**бахти ҷавон** бахти нав, бахти умедбахш.

Гуфт: Эй карами ту дастгирам,
Эй бахти ҷавону ақли пирам. *Шоҳин*

**БАХТА** بخته гӯсфанди нари сесола ё чорсола.

Чу гурги гурсина андар фитад миёни рама,
Чи мешу чи бара дандоншро, чи бахта, чи шок.
*Сӯзанӣ*

**БАХТБАРГАШТА** بختبرگشته бадбахт, бадтолеъ; вожгунабахт.

Ало, то нахоҳӣ бало бар ҳасуд,
Ки он бахтбаргашта худ дар балост. *Саъдӣ*

**БАХТВАР** بختور соҳиби бахт, бахтьёр.

Ҷавонони шоистаи бахтвар
Зи гуфтори пирон напечанд сар. *Саъдӣ*

**БАХТИЁР||БАХТЬЁР** بختيار хушбахт, саодатманд, хуштолеъ.

Носазоеро, ки бинӣ бахтиёр,
Оқилон таслим кардaнд ихтиёр. *Саъдӣ*

Ихтиёр дар дасти бахтиёр. *Зарбулмасал*

**БАХТИЁРӢ** بختيارى хушбахтӣ, саодатмандӣ.

Агар бахтиёрӣ нагирад фурӯғ,
Ҳама чора бод асту мардӣ дурӯғ. *Фирдавсӣ*

**БАХТКӮР** بخت کور кӯрбахт, шӯрбахт, бадбахт.

Зи дӯло кард об андар хануре,
Ки шӯяд ҷомаро ҳар бахткӯре. *«Луғати фурс»*

**БАХТОВАР** بختآور он чи бахту толеи нек оварад; хушбахт.

Ба зер андарун буд ҳомуну дашт,
Ки бадбахту бахтовар он ҷо гузашт. *Фирдавсӣ*

Ҳунарҳо зи бахти бад оҳу бувад,
Зи бахтоварон зишт некӯ бувад.
*Абӯшакури Балхӣ*

**БАХТУР I** بختور *ниг.* **бухтур.**

**БАХТУР II** بختّور шери дарранда.

**БАХТЬЁР** بختيار *ниг.* **бахтиёр.**

**БАХУР||БУХУР** *а.* بخور моддаҳои самғии хушбӯй, ҳамчун уд, лодан ва ғ., ки дар вақти сӯхтан бӯи атромез медиҳад; хушбӯӣ; дорувор ва гиёҳҳои хушбӯй.

Ба ҷои лолаву бӯи баҳори тоза бихоҳ
Набиди равшану дуди бухуру бӯи гулоб. *Фаррухӣ*

Дигар чанд хизона ёфтанд: хумҳои атр аз мушк ва кофур ва анбар ва бухур. *«Таърихи Табарӣ»*

Димоғи даҳр шавад аз бахур моломол.
*Убайди Зоконӣ*

Марғуларо бигардон, яъне ба рағми сунбул
Гирди чаман бахуре ҳамчун сабо бигардон. *Ҳофиз*

**бахш** بخش *асоси замони ҳозираи* **бахшидан.**

**БАХШ** بخش **1.** қисм, ҳисса.

Фикрати ман чун ба фалак ронд рахш,
Ёфт зи ганҷинаи тавфиқ бахш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ман бахше аз он ҷавоҳиротро дар он ҷо ба маблағи шаст ҳазор рупия ба байъ овардам.
*Аҳмади Дониш*

**бахш кардан** ҳисса кардан, тақсим кардан; **бахш ситондан** баҳра гирифтан.

Акнун, ки сад ҳазор дирам, ки бахши худ қарор додӣ, биситон. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** ато, инъом, ҳадья, тӯҳфа, бахшиш.

Зи гетӣ ҳӯру бахшу паймон мароcт,
Бузургиву шоҳиву фармон мароcт. *Фирдавсӣ*

**3.** истеъдод, ҳунар, қобилият.

... Ки бо фарру бурз асту бахшу хирад,
Ҳаме ростиро хирад парварад. *Фирдавсӣ*

**БАХШАНДАГӢ** بخشندگی 1. сахигӣ, саховатмандӣ, ҷавонмардӣ.

Бузургӣ боядат, бахшандагӣ кун,
Ки дона, то наяфшонӣ, нарӯяд. *Саъдӣ*

2. гузашткунӣ, афвкунӣ.

**БАХШАНДАКАФ** بخشنده‌کف бахшанда, кушодадаст, сахӣ.

Чу доно шавад марди бахшандакаф,
Мар-ӯро расад бар ҳақиқат шараф.
*Абӯшакури Балхӣ*

**БАХШИДАН** بخشیدن 1. бе иваз додан, ато кардан, эҳсон намудан, ҳадья намудан.

Аз умри худ шаст сол ба вай бахшидам.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар ӯ бахшишу дод омад падид,
Бубахшид донандаро, чун сазид. *Фирдавсӣ*

Сикандарро намебахшанд обе,
Ба зӯру зар муяссар нест ин кор. *Ҳофиз*

2. афв кардан, аз гуноҳи касе гузаштан; тараҳҳум кардан; мағфират намудан.

Ба Синдухт бахшиду дасташ ба даст
Гирифту яке низ паймон бибаст. *Фирдавсӣ*

Гар гирифторам кунӣ, муставҷибам,
В-ар бибахшӣ, афв беҳтар, к-интиқом. *Саъдӣ*

**БАХШИШ** بخشش 1. ато, тӯҳфа, ҳадья, инъом.

Ба дарвеши мӯҳтоҷ бахшиш намой,
Фурӯбаста кораш ба бахшиш кушой. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* сарнавишт, тақдир, қисмат.

Магар ин буд бахшишам зи фалак,
Ки зи дасти ту ҷони худ набарам. *Анварӣ*

К-аз ин бахшиши бад магар бигзарам,
Зи бад бадтар ояд ҳаме бар сарам. *Фирдавсӣ*

3. қисм; *баҳра, насиб.*

Зоҳидонро бахшише аз боғи айши бода нест,
Метавон ин қавмро чун чӯби хушки ток сӯхт.
*Мулҳам*

**бахшиш кардан** ҳисса кардан, тақсим кардан.

Аммо ҳукамои олам ҷаҳонро бахшиш кардаанд бар баромадан ва фурӯшудани хуршед ба нимрӯз.
*«Таърихи Систон»*

4. афв, омурзиш, гузаштан аз гуноҳи касе.

Бо бахшиши ту ман аз гунаҳ нандешам,
Бо тӯшаи ту зи ранҷи раҳ нандешам. *Хайём*

**БАХШИШНОМА** بخشش‌نامه 1. номае, ки ба воситаи он чизе ба касе тӯҳфа мешавад; 2. навишта ё ҳукмномае, ки ба воситаи он гуноҳи касеро афв мекунанд.

**БАХШОИДАН** بخشائیدن *ниг.* **бахшидан.**

Аё, пурлаъл карда ҷоми заррин
Бибахшо бар касе, к-аш зар набошад. (1) *Ҳофиз*

Бар аҷзи душман раҳмат макун, ки агар қодир шавад, бар ту набахшояд. (2) *Саъдӣ*

**БАХШОИШ** بخشایش *ниг.* **бахшиш.**

Сарашро бад-ин гурзаи говчеҳр
Бикӯбам, на бахшоиш орам, на меҳр. (2) *Фирдавсӣ*

**БАХШУДАН** بخشودن *ниг.* **бахшидан.**

Аз сари лутф бибахшуд бар аҳволи Убайд
Магараш раҳм бад-ин дидаи гирьён омад. (2)
*Убайди Зоконӣ*

**БАХШӢ** *м.* بخشی 1. ноиб; назоратчӣ; 2. рӯҳонии буддоӣ; донишманди буддоӣ; табиб; дуохон.

Арғунхон ба ғоят мӯътақиди бахшиён ва тариқаи эшон буд ва ҳамвора он тоифаро тарбият ва тақвият мефармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

3. мирзои дафтардори лашкар, мансабдори лашкарӣ.

Бахшиёни изом, ки лашкариёни хоса ва сипоҳ ва умаро ва мансабдоронро ба шумор даровардаанд, даҳ ҳазор кас ба қалам даромаданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**БАХЬЯ** بخیه *ниг.* **бахия.**

**БАЧА‖БАЧЧА** بچه фарзанди одамизод, кӯдак, тифл; насли ҳайвонот.

Ҷаҳоно, чӣ бинӣ ту аз баччагон,
Ки гаҳ модарӣ, гоҳ модандаро! *Рӯдакӣ*

Гар бачаи худ бихӯрад гурзамор,
Баччаи ӯ низ шавад баччахор.
Саг бача беш ораду шер андаке,
Он зи яке даҳ бувад, ин даҳ-яке! *Хисрави Деҳлавӣ*

**бача партофтан** исқоти ҳамл кардан, бача бемаҳал афкандан; ◇ **бачаи ангур** *кинояи аз* шароб.

Акнун сифати баччаи ангур бигӯям,
К-аш ҳар сифате дар сифати ӯ ҳазаён аст.
*Манучеҳрӣ*

**бачагони дида** *киноя аз* қатраҳои ашк; **бачаи кӯ(й)** бачае, ки падару модараш номаълум буда, ба дарӣ хонаи бегонагон партофта шуда бошад; **бачаи хур** (ё **хуршед**) *киноя аз* лаълу ёқут ва тиллову нуқра.

**БАЧКАМ** بچکم хонаи тобистонӣ, хонае, ки гирдогирдаш панҷара кашида шудааст; айвон, суфа.

Ҳазорон бад-ӯ-андарун тоқу хам,
Ба бачкам-дараш нақши боғи Ирам. *Унсурӣ*

**БАЧЧА** بچه *ниг.* **бача.**

**БАЧЧАШЕР** بچه‌شیر шербачча; *киноя аз* ҷавони зӯр ва бақувват.

... Ки: Эй паҳлавонзодаи баччашер!
Назояд чу ту зӯрманди далер! *Фирдавсӣ*

**БАШ** بش *банд, банди оҳанин,* банде аз мис, нуқра ва м. ин, ки дар баъзе ҷойҳои сандуқ ва ё дар барои уствори насб мекунанд.

Зи обнӯс даре андар ӯ фарошта буд,
Ба ҷон оҳан симин ҳама башу мисмор.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**БАШАР** *а.* بشر инсон, одам; мардум, одамизод.

Камоли ҳусни ту ҳадди башар нест,
Парӣ аз хубии ту баҳравар нест. *Ҷомӣ*

**БАШАРА** *а.* بشره 1. рӯи пӯсти бадани инсон; қишри беруни пӯст; 2. афт, рӯй, чеҳра, симо.

Асари хашм дар башараи [ӯ]... зоҳир шуд.
*Авфӣ*

Осори хавфу фазаъ дар башараи ёрони худ мушоҳада кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАШАРИЯТ** *a.* بشریت чинси одамӣ, банӣ-одам, одамият.

Аз заъфи башарият тоби офтоби ҳаҷр наёвардам ва илтиҷо ба сояи деворе кардам. *Саъдӣ*

**БАШАРӢ** *a.* بشری мансуб ба башар; инсонӣ, одамӣ.

Буте, ки бурд дил аз ман ба талъати башарӣ,
Чаро зи дидаи ман чун парӣ ниҳон шудааст?
*Шоҳин*

**БАШИР** *a.* بشیر башоратдиҳанда, муждаовар, муждарасон; қосиди хабари хуш оваранда.

Баширон тохтанд он дам сабовор,
Ба сӯи Миср, чун бар тарфи гулзор. *Ҳозиқ*

**БАШК** I بشک ишва, ғамза, ноз, карашма; **башк задан** ноз кардан, карашма намудан.

Қарашмае куну башке бизан, чӣ бошад, агар
Ба гӯшаи лаби ҳамчун шакар фурӯ хандӣ. *Низорӣ*

**БАШК** II بشک шабнам.

Аз насими риёзи давлати ту,
Бар рухи гул дури самин шуда башк. *Хисравонӣ*

**БАШКАМ** بشکم *ниг.* **бачкам.**

Аз шабистон ба башкам омад шоҳ
Гашт башкам зи дилбарон чун моҳ. *Рӯдакӣ*

**БАШКОЛ** *ҳ.* بشکال борони барасот.

Лашкар ба воситаи башкол ва тӯли айёми муҳосараи Чандерӣ парешон шуда буд.
*«Таърихи Фаришта»*

**БАШКӮЛӢ** بشکولی *ниг.* **бишкӯлӣ.**

**БАШЛИДАН** بشلیدن ба ҳам часпидан, часпидан, баровехтан, даровехтан.

Дар гили ғурбат зи по башлиданам,
Нест мумкин рӯи ёрон диданам. *Оғоҷӣ*

... Ки бе довар ин доварӣ нагсалад
Ва бар бегуноҳ эч барнабшалад.
*Абӯшакури Балхӣ*

**БАШМ** بشم қирав.

Чун мӯрд буд сабз гаҳе мӯи ман ҳама
Дардо, ки барнишаст бар он мӯи сабз башм.
*Фароловӣ*

**БАШМОҚ** *т.* بشماق *ниг.* **пашмоқ.**

**БАШН** بشن қад, қомат, боло.

Агар сарве ба болои ту бошад,
На чун башни дилорои ту бошад. *Саъдӣ*

**БАШОРА** *a.* بشاره *ниг.* **башорат.**

Зиёда ҳарф чӣ лозим, ки нома Шоҳинро
Башора медиҳад, инак дами висол расид. *Шоҳин*

**БАШОРАТ||БИШОРАТ** *a.* بشارت мужда, хабари хуш.

Башорат туро, ки туро дӯш писаре бузургвор омад. *«Таърихи Систон»*

Хубони порсигӯ бахшандагони умранд,
Соқӣ, бидеҳ башорат пирони порсоро. *Ҳофиз*

**БАШОШАТ** *a* بشاشت хушӣ, шодӣ, хурсандӣ, шодрӯӣ, кушодарӯӣ.

Чун ин сухан бишунид, асари башошат дар чеҳраи ӯ зоҳир шуд. *Авфӣ*

**БАШТАР** بشتر 1. *д.* Микоил — малаки муваккали борон, ронандаи абрҳо.

Гарчи Баштарро ато борон бувад,
Мар-туро зарру гуҳар бошад ато. *Рӯдакӣ*

2. абри ситабр, абри ғафси бороновар.

**БАШШОШ** *a.* بشاش касе, ки ҳамеша хандонрӯй ва шодмон бошад, хандон, кушодарӯй.

Зардрӯиҳо туро башшош хоҳад сохтан,
Бар сарат савдои ранги заъфарон хоҳад гузашт.
*Сайидо*

Ҳоҷиб ба тасаввури он, ки тӯҳфаи касир пеши амир оварда(аст), башшошу хандон бозгашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БАЪД** *a.* بعد пас, сипас, сонӣ, сониян; *муқобили* қабл.

Баъди навмедӣ басе умедҳост,
Аз паи зулмат басе хуршедҳост. *Румӣ*

**баъд аз ...** баъди ..., пас аз ...

Чунон бояд тариқи зиндагонӣ,
Ки баъд аз мурдани худ зинда монӣ. *Ҳилолӣ*

**баъди ...** баъд аз ..., пас аз ...

Баъди умре ошно гаштӣ ба сад хуни ҷигар,
Боз агар бегона гардӣ, ошноӣ чун кунам? *Ҳилолӣ*

**аз баъди сар** баъд аз вафот, пас аз мурдан.

Дар зиндагиам ғамаш ба ҷон бод,
В-аз баъди сарам ба устухон бод. *Шоҳин*

**БАЪЗЕ** بعضی миқдоре аз ҷамъ; ҷузъе аз том; порчае, қадаре, миқдоре; чанд, чанде, якчанд.

Ва аз лашкари вай баъзе кушта шуд ва баъзе ба об ғарқ шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Баъзе аз давлатхоҳон маслаҳат доданд...
*Аҳмади Дониш*

**БАЪС** I *a.* بعث 1. фиристодан; 2. барангехтан.

Онҳо, ки ӯро бар ин баъс ҳамекунанд, ноқиси ин давлатанд на носеҳ. *Низомии Арӯзӣ*

3. рӯзи қиёмат, рӯзи растохез.

Чунин гӯяд Барзуяи табиб... дар маънии баъс ва қиёмат. *«Калила ва Димна»*

**БАЪС II||БОС** *a.* بأس||باس 1. хавф, бим, тарс.

Агар маро қавидил гардонӣ ва аз баъси ӯ эмин кунӣ, бо ту биёям. *«Қобуснома»*

Хона дар кӯи инзиво кардан,
Рӯ ба девори узлат овардан,
Бар дари дил нишастан аз паи бос,
То ба беҳуда нагзарад анфос. *Ҷомӣ*

2. кудрат; далерӣ, бебокӣ, мардонагӣ.

Шер бо баъси ту бечангол аст,
Гург бо адли ту бедандон аст. *Анварӣ*

Ба чӣ истеҳзор аз баъси ман эмин шудӣ? *Авфӣ*

Босат ар бонг бар замона занад,
Гург бар сирати шубон бошад. *Анварӣ*

**БАЮГ||БАЮГОН** بیوگ||بیوگان арӯс.

Бас азизам, бас гиромӣ, шод бош
Андар ин хона ба сони нав баюг. *Рӯдакӣ*

**БАЮГОНӢ** بیوگانی *ниг.* **паюгонӣ.**

**БАЮСИДАН** بیوسیدن умедвор будан, интизор доштан, чашм доштан, тамаъ кардан.

Накунад майл беҳунар ба ҳунар,
Кй баюсад зи захр таъми шакар. *Унсурй*

**БАҒАЛ** بغل **1.** каш, зери каш.

Эй, ҳунарҳо ниҳода бар кафи даст,
Айбҳо баргирифта зери бағал,
То чй хоҳй харидан, эй мағрур,
Рўзи дармондагй ба сими дағал? *Саъдй*

Ин сулҳфурўши оқибатчанг
Дар каф қадаҳест, дар бағал санг! *Шоҳин*

**2.** оғўш; канор, бар.

Бўе, ки ба Яъқуб хабар дод зи Юсуф,
Пинҳон зи сабо дар бағали пираҳани мост. *Махфй*

**бағал гирифтан** оғўш кардан, канор гирифтан, дар канор кашидан; вохўрй кардан.

Бағалҳо гирифтанд баҳри видоъ,
Ба душман ниҳоданд рўи низоъ. *Шодй*

**бағал кушодан** дастҳоро кушодан, оғўш кушода барои вохўрй даъват намудан.

Боли қумрй сарвро бошад ҳисори офият,
Ёр дар ҳар ҷо бағал бикшод, оғўшем мо. *Сайидо*

**БАҒАЛБАНД** بغلبند **1.** тасма ё танобе, ки дар зери бағали асп мебананд; зеркамар, такбанд, зербанд; **2.** порчаи қуфлак, ки зери бағал, ба остини либос медўзанд, зеркаш, нимостарй.

Агар бағалбанд пора шудй, аз порчаҳои пок ҳар навъе ки ёфтй, бад-он пайванд кардй.
*«Таърихи Фаришта»*

**БАҒАЛТОҚ** بغلطاق||بغلتاق **1.** каллапўш, кулоҳ.

Арўси фалак кўҳли шаб даркашид,
Бағалтоқи шамъй зи сар баркашид. *Хоҷу*

**2.** қабо, ҷомаи абрешимй.

Бағалтоқу дастору рахте, ки дошт,
Зи боло ба домони ў даргузошт. *Саъдй*

**БАҒЙ** *а.* بغی **1.** фармоннобардорй, саркашй, беитоатй.

Дили ҳар як зи бағью кина чу нор,
Асп чун кўҳу мард ҳамчу чинор. *Саноӣ*

Шер фармуд, то ўро бибастанд... то дар ҳабс аз ташнагй ва гуруснагй бимирад, то маълум шавад, ки оқибати макру фарҷоми ғадру бағй чунон бошад.
*«Калила ва Димна»*

**2.** хусумат; исьён, ёғигй.

Ва қўрғонҳои қаламрави Бухоро ба бағй ва фасод бархостанд. *Аҳмади Дониш*

**3.** гумроҳй; залолат.

Калонон... мегуфтанд: Бесабаб мухолафати ўро бар худ лозим дорем, ки аломати бағй аст.
*«Шоҳномаи Фарғона»*

**БАҒЛ** *а.* بغل қотири нар, хачири нар, нархачир.

Маҳи субҳгоҳе чунон қарни савре,
Маҳи мунхасиф ҳамчунон ҷумми бағле. *Манучеҳрй*

**БАҒОВАТ** *а.* بغاوت саркашй, беитоатй, гарданкашй, нофармонй.

Яъқуб бағоват ва саёсате бағоят дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БАҒОЗ||БИҒОЗ** بغاز фона; забонакчўб, фоначўби миёни қолаби кафш; фона барои кафондани ҳезум ва ғ.

Жож меҳояму жожам шуда хушк,
Хорҳо дорад чун нўки бағоз. *Абулаббоси Аббосй*

**БАҒОЯТ** بغایت ба ҳадди бисьёр, хеле зиёд, бениҳоят, беандоза; ба ҳадди комил.

Пеш аз Исмоил Абўмуҳаммади Бухорхудот подшоҳи Бухоро буд ва Абўҳотами Ясорй бағоят тавонгар буда ва ба эшон итоат надоштй.
*«Таърихи Наршахй»*

Юсуф аз он сурат бағоят мубтаҳиҷу шодмон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**инон бағоят кашидан** ҷилавро сахт ва бо эҳтиёт кашидан.

Бар бодпои ишқ, ки ҳар кас савор шуд,
Бояд инони хеш бағоят кашида рафт. *Ибни Ямин*

**БАҒРО||БУҒРО** *т.-м.* بغرا **1.** номи таомест, ки орд, наҳўд, об, гўшт ва кашкро омехта мепазанд.

Ҳар таоме дар замоне лаззати дигар диҳад:
Субҳ-бағро, чошт-яхнй, қалъя-шаб, гипо-саҳар.
*Абўисҳоқи Атъима*

**2.** хўриш барои палав, ки аз гўшт ва нахўди кўфта, равған, зардаи тухм ва ғ. тайёр карда мешавад.

**БАҒТАТАН** *а.* بغتتاً ногаҳон, ногоҳ, ғафлатан.

**БАҒЙ** *а.* بغی зани нопокдоман, зани зинокор.

**БАҚ(Қ)АМ** *а.* بقم **1.** дарахтест, ки чўбаш сурхранг буда, аксар дар рангрезй ба кор бурда мешавад; дарахти заранги сурх.

Бим аст, к-аз тағобуни ин чархи нилгун
Хуни фусурда ҷўш занад дар раги бақам.
*Заҳири Форьёбй*

**2.** *маҷ.* сурх.

Бора сўи сайд рондй то зи хуни ваҳшу тайр
Санги водй шуд ақиқу хори саҳро шуд бақам.
*Ватвот*

**БАҚАР** *а.* بقر гов.

Дар аҳди салтанати Абдуллохон вабои... байнуланом афтода, хусусан аз ҷамъи бақар... асар намонда. *«Таърихи Сайидроқим»*

**БАҚИМАТ** بقیمت қиматнок; қиматбаҳо, пурбаҳо.

Аз он ки ин зиёъ аз ҳамаи зиёъи Бухоро бақиматтар аст ва хуштар, [Амир Исмоил] ҷумла бихарид. *«Таърихи Наршахй»*

**БАҚИЯ||БАҚИЯТ** *а.* بقیه||بقیت пасмонда, боқимонда.

**БАҚЛ** *а.* بقل нўшгиёҳ аз қабили тарра, сабза, гандано, ҳулбў (пудина) ва м. ин.

Гулшане, к-аз бақл рўяд, як дам аст;
Гулшане, к-аз ақл рўяд, хуррам аст. *Румй*

**БАҚО** *а.* بقاء **1.** абадият, ҷовидй; бардавомй.

Бикаш бозуи мукнат аз ҷабри давр,
Ки чандон бақо нест дар даври ҷавр. *Ҷомй*

**2.** ҳастй, мавҷудият; ҳаёти беинтиҳо.

Касе худ бе сухан чун зинда монад,
Дар иқлими бақо поянда монад? *Ҳилолй*

**бақои абад** зиндагии ҷовид, умри доимӣ.
Бихӯрд оби ҳайвон ба фархундагӣ,
Бақои абад ёфт дар зиндагӣ. *Низомӣ*

3. *маҷ.* устуворӣ, пайдорӣ, сабот.
Ва аз ҷиҳати бақои давлати худ ҳама ашхоси элдорро ба замин мутақоид намуда. *Аҳмади Дониш*

**БАҚҚАМ** *а.* بقم *ниг.* **бақ(қ)ам.**

**БАҚҚОЛ** *а.* بقال касе, ки бо касби баққолӣ машғул аст, фурӯшандаи озуқа.
Бизорид вақте зане пеши шӯй,
Ки дигар махар нон зи баққоли кӯй. *Саъдӣ*

**БАҲ-БАҲ** بهبه *ниг.* **бах-бах.**

**БАҲИЛ** *а.* بهل *ниг.* **биҳил.**

**БАҲИМА** *а.* بهيمه чорпо, ҳайвон, мас. гов, асп, шутур ва м. ин.
Ва гӯянд: Панҷоҳ ҳазор баҳимаи зинӣ бошад, ки ҳар рӯз зин карда ба кироя диҳанд. *Носири Хисрав*
Дил мебарад ба даъвӣ фарьёди шавқи Саъдӣ
Илло баҳимаеро, к-аз дил хабар набошад. *Саъдӣ*

**БАҲЛА** بهله дасткаши чармини шикорӣ, ки бозро болон он мешинонанд.

**БАҲМАН** بهمن 1. моҳи ёздаҳӯми соли шамсӣ, ки ба 22 январь — 20 февраль рост меояд.
Чун лашкари баҳман рахти сафар барбаст, фасли баҳор расид. *«Таърихи Фаришта»*
Баҳман барои ғозафурӯшӣ ба саҳни боғ
Бикшод аз ҳаюни ҳаво тангбори барф. *Шоҳин*
2. номи гуле, ки дар моҳи баҳман мешукуфтааст.
Нигар ба рӯи чаман аз сари ҳаводорӣ,
Шукуфта бар камари кӯҳ, лолаву баҳман. *Хоҷӯ*
3. номи подшоҳи Эрони қадим, ки писари Исфандиёр будааст.
Қадаҳ ба шарти адаб гир, з-он ки таркибаш
Зи косаи сари Ҷамшеду Баҳман асту Қубод. *Ҳофиз*

**БАҲМАНҶАНА** بهمنجنه рӯзи дуюӯми моҳи баҳман, ки эрониёни қадим он рӯзро ид мегирифтаанд.
Фаррухаш боду худовандаш фархунда кунад
Иди фархундаву баҳманҷанаву баҳманмоҳ. *Фаррухӣ*
Андар омад зи дари ҳуҷраи ман субҳдаме
Рӯзи баҳманҷана, яъне дувӯми баҳманмоҳ. *Анварӣ*

**БАҲМОН** بهمان ишора ба кас ё чизи номаълум; **баҳмону бостор** фалону чунон, фалону казо.
Бодоми тарру секию баҳмону бостор,
Эй хоҷа, кун ҳамину ҳамин бар раҳӣ шумор. *Рӯдакӣ*

**БАҲО** I بها қимат, арзиш.
Баҳои васли ту гар ҷон бувад, харидорам,
Ки ҷинси хуб мубассир ба ҳар чӣ дид, харид. *Ҳофиз*
[Ҳотами Той] бифармуд, то дар қабоили араб мунодо карданд, ки ҳар ки мисли ин шутуре биёрад, ба баҳои тамом аз ӯ бихарам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**баҳо чоргон** баҳои ҳар кадоме чор дирам.
Харидӣ ҳаме марди бозоргон
Даҳ оҳую гӯре, баҳо чоргон. *Фирдавсӣ*

**баҳо кардан** нарх мондан, арзиш муайян кардан.
Ту бо шаҳриёр ошнои макун,
Харанда надорӣ, баҳое макун. *Фирдавсӣ*

**БАҲО** II||**БАҲОЪ** *а.* بها||بهاء равнақ; зебоӣ.
Чунин зиндагонӣ наёрад баҳо,
Ки бошад сар андар дами аждаҳо. *Фирдавсӣ*
Писарро бо он ҷамол ва баҳо дид, хуррам шуд. *Авфӣ*
Духтаре дорад шаҳи Чин бемисол
Дар баҳову дар камолу дар ҷамол. *Румӣ*

**БАҲОДУР** بهادر шуҷоъ, далер, ҷасур.
Гӯянд Аҳмад ибни Исмоил марде баҳодури худраъй ва бадхулқ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БАҲОГИР** بها گير қиматбаҳо, гаронбаҳо.
Ниҳоданд Баҳромро тахти оҷ,
Ба сар барниҳода баҳогир тоҷ. *Фирдавсӣ*

**БАҲОИМ** *а.* بهايم *ҷ.* **баҳима.**
Наёмӯзад баҳоим аз ту гуфтор,
Ту хомӯшӣ биёмӯз аз баҳоим. *Саъдӣ*
Инсон ... агар ақлро мағлуби шаҳвату ғазаб созад, худро аз рутбати баҳоим фурӯтар андозад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**БАҲОНА** بهانه сабаб ва узри беасос, далели сохта ва беасос.
Муддате бад-ин баҳона халқеро гумроҳ карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*
Сабаб мапурс, ки чарх аз чӣ сифлапарвар шуд,
Ки комбахшии ӯро баҳона бесабаб аст. *Ҳофиз*
Баҳона — қаҷравию ҳиласозист,
Баҳона — не тариқи ростбозист. *Ҷомӣ*

**баҳона ронда**н эътироз ва моҷаро намудан бо овардани далел ва сабабҳои беасос.
Қисмам зи хидмати ту чаро дурӣ уфтод,
Гуфт: Анварӣ, баҳона чи ронӣ, гуноҳи туст. *Анварӣ*

**баҳона сохтан** сабаб ва узри беҷо овардан.
Бӯсе надиҳӣ, дигар тамаъ дорам,
Гӯӣ ба баҳо вилояте бояд,
Алҳақ, беҳ аз ин баҳона натвон сохт,
Дар ҳар коре кифояте бояд. *Анварӣ*

**БАҲОНАТАЛАБ** بهانه‌طلب барои барпо кардани моҷаро сабаб ва воситаҷӯянда, моҷароҷӯ.
Дар базми ӯ ҳадиси гирифториям магӯй,
Мутриб, ки он баҳонаталаб тундху бувад. *Савдо*

**БАҲОНАҶӮ(Й)** بهانه‌جو(ى) касе, ки аз коре саркашӣ мекунад ва сабабҳои беасосро узр меоварад.
Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст...
Бас булъаҷаби баҳонаҷӯест,
Бас кинакашу ситезакор аст. *Анварӣ*

**БАҲОР** I بهار фасле аз чор фасли сол, ки аввали соли шамсӣ буда, моҳҳои ҳамал (фарвардин), савр (урдибиҳишт), ҷавзо (хурдод)-ро дар бар мегирад ва муддати он аз 22-юми март то 22-юми июнь аст.
Баҳор дурру гуҳар мекашад ба домани абр,
Нисори маркаби урдибиҳишту азҳоро. *Анварӣ*

◇ **баҳори умр** *кинояаз* мавсими ботароват, даври ҷавонӣ.
Гар баҳори умр бошад, боз бар тарфи чаман
Чатри гул бар сар кашӣ, эй мурғи хушхон, ғам махӯр. *Ҳофиз*

**БАҲОР** II بهار гули ҳар дарахт, махсусан гули дарахти норанҷ.
Гули сурх чинад, баҳори сафед,
Гаҳе лаъл бинад, гаҳе мушкбед. *Низомӣ*
Гар баҳору лолаву насрин наруяд, гӯ: Марӯй!
Парда бардор, эй баҳору лолаву насрини ман. *Саъдӣ*

**баҳор кардан** гул кардан, шукуфтан; ◇ **баҳори ораз** *кинояаз* рӯи тару тоза.
Мушфиқӣ то чанд гирьяд бе баҳори оразат,
Лолаҳои ашки ӯ аз лолаи худрӯи туст. *Мушфиқӣ*

**БАҲОР** III *ҷ.* بهار **1.** бутхона, буткада.
Баҳори бутон асту меҳроби хубӣ
Ба рӯи дилорому зулфайни дилбар. *Мантиқии Розӣ*
Баҳоре куҳан буду чинӣ-нигор,
Басе хуштар аз боғ дар навбаҳор. *Низомӣ*
**2.** оташкада, ибодатхонаи зардуштиён, оташпарастон.
Ба Балх омаду оташи Зардухушт
Ба тӯфони шамшери хунноб кушт.
Баҳори дилафрӯз дар Балх буд,
К-аз ӯ тоза гулро даҳан талх буд. *Низомӣ*

**БАҲОРБАНД** بهاربند **1.** ҷое, ки дар мавсими тобистон зиндагонӣ мекунанд; **2.** ҷои нигоҳ доштани аспон дар тобистон.

**БАҲОРГОҲ** بهارگاه ҳангоми баҳор, фасли баҳор, баҳорон.
Бародари кеҳтари Ариғбуқо ва дигар шаҳзодагон ба иттифоқ мувофақат намуда, баҳоргоҳ дар Қароқурум ҳамчунин тӯйҳо карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БАҲОРОН** بهاران ҳангоми баҳор, фасли баҳор.
Соҳати олам аз таровати ту
Чун рухи боғ дар баҳорон бод. *Анварӣ*

**БАҲОРХОНА** بهارخانه бутхона, буткада.
Замин зи боди сабо шуд нигорхонаи Чин,
Чаман зи шохи суман шуд баҳорхонаи Ганг. *Азрақӣ*

**БАҲОРӢ** بهاری **1.** мансуб ба фасли баҳор.
Чу ғунча гарчи фурӯбастагист кори ҷаҳон,
Ту ҳам чу боди баҳорӣ гиреҳкушо мебош! *Ҳофиз*
**2.** тозаву тар, ботароват.
Хотире дорам баҳоритар зи гулзори биҳишт
Бишкуфам гул-гул, руҳамро ғам хазонӣ кардааст. *Зуҳурӣ*

**БАҲОЪ** *а.* بهاء *ниг.* **баҳо** II.

**БАҲР** I *а.* بحر **1.** дарьёи азими шӯр ҳамчун баҳри Хазар (Каспий), баҳри Аҳмар (Сурх), баҳри Миёназамин ва ғ.
Сад баҳр агар захира бошад,
Оби дари хона тира бошад. *Ҷомӣ*
Баҳру конро касе нагуфт бахил.*

**баҳри мирсод** баҳри фарохгузар, баҳри фарохроҳ ва озодроҳ.
...Чун киштии Нӯҳ хонае буд
Мабнӣ ба ривоҷи баҳри мирсод. *Шамси Табрезӣ*

**баҳри муҳит** уқьёнус.
Он ҷаҳонам дар ӯ, ки баҳри муҳит
Волеҳи ламъаи сароби ман аст. *Анварӣ*

**баҳру бар** баҳру хушкӣ; **2.** *адш.* вазни шеър дар арӯз; вазни арӯз 19 баҳр дорад: тавил, мадид, басит, вофир, комил, ҳазаҷ, раҷаз, рамал, мунсареҳ, музореъ, муқтазаб, муҷтас, сареъ, ҷадид, қариб, хафиф, мушокил, мутақориб, мутадорик.
Бар он баҳр як маснавӣ доштам,
Ки тухми ҳақоиқ дар ӯ коштам. *Ҷомӣ*

◇ **баҳри камон** фосилае, ки баъди кашидани камон миёни зеҳ ва камон мемонад.
Бо қомати хам ҳалқа ба гӯши дари дил бош,
Дар баҳри камон рӯй магардон зи нишона. *Соиб*

**БАҲР** II بهر баҳра, насиб, ҳисса; суд, фоида; **баҳр бурдан** фоида бурдан.
З-он фикр, ки аз ҳунар барӣ баҳр,
Нӯшоба адиб хӯрд, ман заҳр. *Шоҳин*

**баҳр гирифтан** баҳравар шудан.
Дареғо, ки рафтам ба торочи даҳр,
Зи дидори ӯ ҳеч нагрифта баҳр. *Ҷомӣ*

**баҳри ..., аз баҳри ...** барои ..., аз барои ..., ҷиҳати ...
Гар гузорӣ, бибӯсам абрӯят,
Баҳри таъзимро, ки меҳроб аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БАҲРА** بهره **1.** ҳисса, бахш; саҳм; қисме аз чизе.
Яке баҳра з-эшон фиристам ба Балх,
Бар эрониён-бар кунам рӯз талх. *Фирдавсӣ*

**баҳра аз шаб** посе аз шаб, қисме аз шаб, ки иборат аз се соат аст.
Ду баҳра чу аз тирашаб даргузашт,
Хурӯши саворон баромад зи дашт. *Фирдавсӣ*

**баҳра доштан** ҳисса ва саҳм доштан, баҳрамандӣ.
[Ҳусн] гуфт: Бародари туро чӣ ном ва аз ҳунарҳо кадом баҳра дорад? *Яҳьёи Себак*
Машоихи Мултон аз хонаводаи Чаштия ҳам баҳра доранд. *«Таърихи Фариштa»*

**баҳра ёфтан** баҳраманд гардидан; таматтуъ ҳосил кардан.
Он баҳра зи ину ин аз он ёфт,
Дар як нафас он ду мурда ҷон ёфт. *Шоҳин*
**2.** насиб, қисмат; сарнавишт, толеъ.
Набошад маро баҳра ҷуз ранҷу дард,
Шавад рӯзи равшан чунин ложвард. *Фирдавсӣ*
Оташ аз он ҷо ки хиёнатгар аст,
Баҳраи кораш ҳама хокистар аст. *Хисрави Деҳлавӣ*
**3.** фоида, суд.
Дар ҳар муомала ва муҳоварат, ки миёни ӯ ва султон афтад ва хешро дар он баҳра бинад, тарки баҳраи худ гирад. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**баҳра бардоштан** бархӯрдор шудан, баҳраманд шудан.
Садаф аз покчашмӣ, Соиб, аз гавҳар лаболаб шуд,
Зи рӯи поки хубон баҳра чашми пок бардорад. *Соиб*

**баҳра бурдан** (*ё* **гирифтан**) ҳисса бардоштан, фоида бурдан.
Бирав, зи таҷрибаи рӯзгор баҳра бигир,
Ки баҳри дафъи ҳаводис туро ба кор ояд. *Рӯдакӣ*

Аз файзи вуҷуд баҳрае пур
Бурданд ба сони зарра аз хур. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**баҳра доштан** *дар чизе* ҳиссадор будан аз чизе; *маҷ.* маҳорат доштан дар коре.

Аз он ғофил, ки зӯру заҳра доранд,
Ба майдон дар саворӣ баҳра доранд. *Низомӣ*

**БАҲРААНДӮЗ** بهره‌اندوز баҳрамандшаванда, фоидабаранда.

**БАҲРАВАР** بهره‌ور 1. саҳмдор, ҳиссадор, баҳраманд.

Зи ҳар некуӣ баҳравар будиё,
Чунон к-аз дилам занг биздудиё. *Фирдавсӣ*

2. батолеъ, бахтёр.

Аз он баҳравартар дар офоқ кист,
Ки дар мулкронӣ ба инсоф зист? *Саъдӣ*

**БАҲРАЙН** *а.* بحرين 1. *шакли дугонаи* **баҳр** I 1; 2. номи ҷазираҳое дар халиҷи Форс, ки дар он нефти зиёд ҳаст ва дар наздикии он марворид ҳосил мешавад; ◇ **баҳрайни чашм** *кинояаз* ду чашми гирьянда ва ашкрез.

Дар он дам сиришкаш гуҳаррез буд,
Ки баҳрайни чашмаш гуҳархез буд. *Хоҷу*

**БАҲРАМАНД** بهره‌مند бархӯрдор, баҳравар, фоидабардор.

Ман аз ин толеи шӯрида биранҷам, варна
Баҳраманд аз сари кӯят дигаре нест, ки нест. *Ҳофиз*

**БАҲРАМОН** بهرمان 1. матои абрешимии рангоранг.

Гулистон баҳрамон дорад, ҳамоно ширхор астӣ,
Либоси кӯдакони ширхора баҳрамон бошад. *Фаррухӣ*

2. ёқути сурх.

**БАҲРДАСТ** بحردست карим, сахӣ, ҷавонмард.

Аз ҷун ӯ шоир пас аз ту баҳрдаст,
Даҳ ҳазоре ҳам, ки гуфтам, андак аст. *Румӣ*

**БАҲРОМ** بهرام 1. сайёраи Миррих (Марс), ки ситорашиносони қадим онро ситораи фитнаву ҷанг, шум ва наҳс медонистанд.

Саховати ту надорад дар ин ҷаҳон дарьё,
Сиёсати ту надорад бар осмон Баҳром. *Унсурӣ*

Дурахшанда барқе баромад зи меғ,
Зи хур тоҷ бистад, зи Баҳром теғ. *«Таърихи Фаришта»*

2. рӯзи бистӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Зи Баҳроми гардун ба баҳром рӯз
Валиро бисозу адӯро бисӯз. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* шамшер, теғ.

Зани гозуру гозуру мӯҳраро
Биёред баҳрому ҳам зӯҳраро. *Фирдавсӣ*

4. исми хос.

**БАҲС** *а.* بحث 1. гуфтугузори таҳқиқомез дар атрофи чизе ва масъалае, мубоҳиса.

Се чиз бе се чиз пойдор намонад: мол бе тиҷорат ва илм бе баҳс ва мулк бе сиёсат. *Саъдӣ*

**баҳси** *чизе* **кардан** дар атрофи чизе сухан гуфтан, дар бораи чизе гуфтугузор кардан.

Баҳси булбул бари Ҳофиз макун аз хушсуханӣ,
Пеши тӯтӣ натавон номи ҳазорон бурдан. *Ҳофиз*

2. ҷангу ҷидол, кашмакаш, низоъ; **баҳс кардан** дар бораи чизе сухан гуфтан, мубоҳиса ва кашмакаш кардан.

Бо ман машварат кунад, ман ӯро баҳс кунам, то туро бо илҳоҳ ба Хоразм фиристад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БАҲТ** *а.* بحت содда, холис, соф.

Аз ҳастии баҳту нури созаҷ
Сад ҷилва фарози ҳафт ҳавдаҷ. *Файзӣ*

**БАҲӢ** *а.* بهى дурахшон, равшан, тобон; некӯ, зебо.

Ба рӯзе, ки аз рӯзҳо офтоб,
Баҳӣ ҷилвагар буд бар хоку об... *Низомӣ*

**БАҲҶАТ** *а.* بهجت шодмонӣ, масаррат; шавқу завқ.

Аз ин нусрат, ки даст дод, абвоби... баҳҷат дар соҳати дил бояд кушуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Завқе, ки доштам, халалпазир шуд, аммо... баҳҷати садо ва нидои ту боқист. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БАҶКАМ** بجكم *ниг.* **бачкам.**

Ҳазорон будаш андарун тоқу хам
Ба баҷкам-дараш нақши боғи Ирам. *Унсурӣ*

**БЕ** I بى 1. *пешоянд* дар амал ва ҳодисае дахл ва иштирок накардани касе ва чизеро нишон медиҳад.

Пиёда бад-ӯ гуфт: Чун омадӣ,
Ки бе бораву раҳнамун омадӣ. *Фирдавсӣ*

2. *префикс* дар аввали исмҳо омада, ба онҳо шаклу маънии сифатӣ ва инкорӣ медиҳад.

Зараш дидаму зарьу шогирду рахт,
Вале бемурувват чу бебар дарахт. *Саъдӣ*

**БЕ** II بى *ниг.* **бо** I.

**БЕАДАБ** بى‌ادب он кӣ бо ахлоқи неки инсонӣ тарбия наёфтааст, бемаданият, беэътино ва беэътибор нисбат ба дигарон.

Беадаб танҳо на худро дошт бад,
Балки оташ бар ҳама офоқ зад. *Румӣ*

Луқмонро гуфтанд, ки адаб аз кӣ омӯхтӣ? Гуфт: Аз беадабон; ҳар чӣ аз эшон дар назар нописанд омад, аз феъли он парҳез кардам. *Саъдӣ*

Боадабро адаб сипоҳ бас аст,
Беадаб бо ҳазор кас танҳост.*

**БЕАДАД** بيعدد беҳадду бешумор, аз ҳад афзун.

Шуд лашкари ғам беадад,
Аз бахт мехоҳам мадад. *Ҳофиз*

**БЕАДИЛ** بيعديل бемонанд, бемуодил ва беназир.

Соиб, бихон ту ин ғазали беадилро. *Соиб*

**БЕАЙБ** بى‌عيب бенуқсон, бекамбудӣ, он ки хислати бад ва нописандида надорад.

Баъди нӯҳ маҳ гашт пайдо з-он маҳал,
Кӯдаке беайбу тифле бехалал. *Ҷомӣ*

**БЕАМАЛ** بى‌عمل 1. касе, ки гуфтаи худро ба кор наме барад, қавли худро иҷро намекунад.

Инон ба майкада хоҳем тофт з-ин маҷлис,
Ки ваъзи беамалон воҷиб аст нашнидан. *Ҳофиз*

2. касе, ки илму дониши худро ба таҷриба ва ҳаёт намегузаронад.

Тилмизи беиродат ошиқи безар аст ва раванда бемаърифат мурғи бепар ва олими беамал дарахти бебар. *Саъдӣ*

**БЕАМ(М)ОМАГӢ** بیعمامه‌گی рӯҳонӣ набудан.

Чун соҳиби амома дафаш фош шуд ба зарқ,
Хушвақт беамомагии мову беғашӣ. *Ҷомӣ*

**БЕАНДОЗА** بی‌اندازه беҳадду бешумор, аз ҳад афзун, аз ҳисоб берун.

Беандоза зарру гуҳар доштам,
Ба сар-бар яке тоҷи зар доштам. *Фирдавсӣ*

[Буқо] амволи беандоза дарбохт ва ҷамъи умароро бинавохт ва дар қасди Арғунхон бо хештан яке гардонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БЕАНДОМӢ** بی‌اندامی кори ношоиста, рафтори зишт ва нописандида.

Вай сӣ сол як сафар карда буд, то дили халқро рост кунад аз он беандомиҳо, ки беадабон карда буданд. *Ҷомӣ*

Ғиёсиддин ... вазиру вакилро пеши худ хонда гуфт: ... Акнун аз ӯ, ки ин беандомӣ сар зад, якбора аз аъмолаш ранҷидахотир шудам.
*«Таърихи Фариштa»*

**БЕАСАР** بی‌اثر бетаъсир, ғайри таъсирбахш, ғайри муассир.

Гирья гар шуд беасар, аз нолаи мо кун ҳазар,
Оби мо хун гашт, аммо оташи мо оташ аст. *Бедил*

**БЕБАДАЛ** بی‌بدل 1. бадалнашаванда, беиваз.

Ӯ ба баҳонаи арази мараз бар зоти бебадал арзи таъхир ва тааллул ҷоиз дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷарида рав, ки гузаргоҳи офият танг аст,
Пиёла гир, ки умри азиз бебадал аст. *Ҳофиз*

2. беҳамто, беназир, бемислу монанд.

Мавлоно Шарафиддин Алии Яздӣ ... дар илми муаммо бебадали замон ва дар фанни иншо ягонаи даврон буд. *«Фатҳнома»*

**БЕБАР** بی‌بر 1. бесамар, беҳосил.

Зараш дидаму заръу шогирду рахт,
Вале бемурувват чу бебар дарахт. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* бенатиҷа, бефоида.

Дарозоҳанг шуд гуфтори бемар,
Дарозӣ сахт бемаънову бебар. *Фахриддини Гургонӣ*

**БЕБАРГ** بی‌برگ бенаво, фақир, камбағал.

Ин фазилат хокро з-он рӯ диҳем,
З-он ки неъмат пеши бебаргон ниҳем. *Румӣ*

**бебаргу беранг** бетароват; беравнақ; бесомон, бетартиб.

Ба хона дарой, ар ҷаҳон танг шуд,
Ҳама кор бебаргу беранг шуд. *Фирдавсӣ*

**БЕБАРГӢ** بی‌برگی бенавоӣ, фақирӣ, нодорӣ, камбағалӣ.

Бо вуҷуди қиллати маноли таҳсил мекардам, то бебаргӣ ба ғоят расид. *Авфӣ*

**БЕБАСАР** بی‌بصر 1. бечашм, кӯр, нобино.

Ман дидам, агар надид ҳар бебасаре,
Хоки падарон дар кафи ҳар кӯзагаре. *Хайём*

Қас надонам, ки дил бад-ӯ надиҳад,
Магар он кас, ки бебасар бошад. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* бехабар, бевуқуф, он кӣ аз ҳақиқатбинӣ маҳрум аст.

Гуфтам: ... дурони бохабар дар ҳузуру наздикони бебасар дур. *Саъдӣ*

Эй ки дар далқи мураммаъ талаби завқи ҳузур
Ҷашмсерӣ аҷаб аз бебасарон медорӣ. *Ҳофиз*

**БЕБАҲО** بی‌بها 1. беарзиш, беқимат, беқадр.

Сӯи бозорам харидорон намесозанд гузар,
Дар дукон азбас матои бебаҳо бошад маро. *Сайидо*

2. пурбаҳо, гаронбаҳо, қиматнок.

Чун аз банду пайванд ёбад раҳо,
Дурахшанда меҳре бувад бебаҳо. *Фирдавсӣ*

**БЕБАҲРА** بی‌بهره беҳисса, бенасиб, нобархӯрдор, бесамар.

Хокиён бебаҳраанд аз ҷуръаи каъсулкиром,
Ин татовул бин, ки бо ушшоқи мискин кардаанд.
*Ҳофиз*

**БЕБАҲРАВАР** بی‌بهره‌ور *ниг.* **бебаҳра.**

Абри ту чун рафт, ту бебаҳравар монӣ аз ӯ,
Абри ман ҳар ҷо, ки бошад, ман зи ҷудаш баҳравар.
*Камарӣ*

**БЕБИЗОАТ** بی‌بضاعت 1. бемолу матоъ; 2. *маҷ.* беиститоат; беистеъдоду қобилият.

З-он ҳама бебизоатони талаб
Ин нафас моя нақди ҷон бар лаб. *Бедил*

**БЕБИНИШӢ** بی‌بینشی бебасарӣ, кӯрӣ, нобиноӣ.

Зи чашмат бурд нақди рӯшноӣ,
Ту аз бебинишӣ сурма чӣ сoӣ? *Ҷомӣ*

**БЕБОК** بی‌باک 1. бетарсу бим, парво.

Дилаш тангтар гашту бебок шуд,
Кушодазабон пеши Заҳҳок шуд. *Фирдавсӣ*

Хоҳам, ки зи сар хезаму дар пои ту афтам,
Ҷонбоз чу ман ошиқи бебок наяфтад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. лоқайд ва бемуҳобо, касе ки ҳисси раҳм надорад, золим.

Эй хунии бебок, падарамро бикуштаӣ ва гурехта ва ман туро меҷӯям. *Авфӣ*

Маро гар тарси ҷони худ набудӣ, номи он маҳро
Маҳи номеҳрубону золими бебок мекардам.
*Мушфиқӣ*

**БЕБОКОНА** بی‌باکانه нотарсона, ба таври бемуҳобо ва бепарвоёна.

Зи тарзи машраби имсок сайри бенавоӣ кун,
Ки бебокона натвон харҷ кардан парри коҳ он ҷо.
*Савдо*

**БЕБУН** بی‌بن 1. бетаҳ, бепоён, беинтиҳо; 2. *маҷ.* ноасл; ноқобил, ғайри мустаид.

Чӣ гуфт ин хирадманди ширин сухун,
Ки гар бебунонро нишонӣ ба бун,
Ба фарҷоми кор *оядат ранҷу дард;*
Ба гирди дари носипосон магард. *Фирдавсӣ*

**БЕБУНЬЁД** بی‌بنیاد 1. бе асоси мустаҳкам, суст, ноустувор.

Шаробу айши ниҳон чист? — кори бебуньёд,
Задем бар сафи риндону ҳар чӣ бодо—бод!
*Ҳофиз*

Бар умеди васл умре метавон дар ҳаҷр зист,
Гар биної умр бебуньёду номаҳкам бувад. *Махфӣ*

2. *маҷ.* ноасл; сифла, пастфитрат.

Гуфтаанд: Сагро агар хидмат кунӣ, беҳтар, ки бебуньёдро. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**БЕВА** بیوه зани шавҳармурда; зани талоқшуда.

Лаззати ангур бева донад, на худованди мева. *Саъдӣ*

**БЕВАЗАН** بیوه‌زن зани шавҳармурда; зани аз шавҳар ҷудошуда.

Бевазан дук ришта дар маҳтоб,
Карда бар худ ҳаром роҳату хоб. *Авҳадӣ*

**БЕВАЗН** بیوزن бисьёр камвазн, сабук; *маҷ.* беқадр, беарзиш.

Чун фалак беқарорӣ аз ғаму ранҷ,
Чун малак бенасибӣ аз хӯру хоб,
Гарчи бар ҷанги ҳимматат гетӣ
Ҳаст бевазнтар зи парри зубоб. *Анварӣ*

**БЕВАР** بیور ба забони паҳлавӣ даҳ ҳазор (10.000).

Куҷо бевар аз паҳлавонӣ шумор
Бувад дар *забони дарӣ* даҳ ҳазор. *Фирдавсӣ*

Ҳанӯзат сипос андаке гуфтаанд,
Зи бевар ҳазорон яке гуфтаанд. *Саъдӣ*

**БЕВАРАСП** بیوراسپ лақаби Заҳҳок, ки гӯё пеш аз подшоҳӣ даҳ ҳазор асп доштааст.

Ҳамон Бевараспаш ҳаме хонданд,
Чунин ном бар паҳлавӣ ронданд. *Фирдавсӣ*

**БЕВАФО** بی‌وفا он кӣ ба қавлу қарори худ ва аҳди дӯстӣ устувор ва пойдор нест.

Ҳар дам чу бевафоён натвон гирифт ёре,
Моему остонаш то ҷон зи тан бароянд. *Ҳофиз*

**БЕВАФОӢ** بیوفائی сустпаймонӣ, нопойдорӣ дар аҳду паймон ва дӯстӣ.

На ман бо падар бевафоӣ кунам,
На бо Аҳраман ошноӣ кунам. *Фирдавсӣ*

Агар дорӣ вафо, аз сар гузар кун,
Ки фикри сар дар ин раҳ бевафоист. *Ибни Ямин*

**БЕВАҚОР** بی‌وقار касе, ки тамкин ва вазнинӣ дар хулқу атвор надорад.

Аз ин гуна шӯридае беваҷор
Шакар карда бар талхайшон нисор. *Хоҷу*

**БЕВАҚТ** بی‌وقت бемаҳал, бемавқеъ, бемуносибат.

Зад яке аз даруна бонг, ки кист?
Бонги бевақт кардан аз паи чист? *Ҷомӣ*

**БЕВАҶҲ** بی‌وجه бесабаб; беасос ва бедалел; беҳуда.

Бад кардӣ ва сухани беваҷҳ гуфтӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БЕВИҚОР** بی‌وقار *ниг.* **бевақор.**

**БЕВОЗ** بیواز **1.** ҷавоб, посух; **2.** ҷавоби мусбат, эҷоб; қабул, иҷобат; **бевоз кардан** иҷобат намудан, қабул кардан.

Ба уммед рафтам ба даргоҳи ӯй,
Умеди маро ҷумла бевоз кард. *Баҳромӣ*

**БЕВОРА** بیواره **1.** бекас, ғариб.

Бад-ӯ гуфт, к-аз хона овораам,
Аз Эрон яке марди бевораам. *Асадӣ*

2. беқадр, беэътибор.

**БЕГАЗАНД** بیگزند безарар, беосеб.

Хурӯше шунидам зи гетӣ баланд,
Ки андеша шуд пиру ман — бегазанд. *Фирдавсӣ*

**БЕГАҲ** بیگه *ниг.* **бегоҳ.**

**БЕГАҲОН** بیگهان *ниг.* **бегоҳон.**

**БЕГЛАРБЕГӢ** *т.* بیگلربیگی беги бегон, бузурги шаҳр.

Ин гадочашмию ин нодидагӣ
Аз гадои(и) туст, н-аз бегларбегӣ. *Румӣ*

**БЕГОНА** بیگانه ғайр, касе, ки хеш ва ё ошно нест, ноошно; *муқобили* **шиносо, ошно** I.

Бегона агар вафо кунад, хеши ман аст,
Гар хеш ҷафо кунад бадандеши ман аст. *Хайём*

Ман аз бегонагон ҳаргиз наполам,
Ки бо ман ҳар чӣ кард, он ошно кард. *Ҳофиз*

**бегона будан** *аз чизе* дур будан аз чизе.

Малакро дурушт омад аз вай хитоб,
Бигуфто: Биё, то чӣ бинӣ савоб,
Ки пиндорам аз ақл бегонаӣ,
На мастӣ, ҳамоно ки девонаӣ. *Саъдӣ*

**бегонаро ягона сохтан** бегонаро ошно кардан, иттифоқ кунондан, дӯст намудан.

Дар ин вақт ки бегонаро ягона бояд сохт, Қомронмирзо аз хидмати ҷаннотошьёнӣ ҷудо шуда, ба Лоҳур рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**БЕГОНАВОР** بیگانه‌وار монанди бегона, монанди одами ғайр.

Бегонавор оям аз ин пас ба кӯи ту,
К-аз ошно ба пеши ту бегона хуштар аст. *Ҷомӣ*

Зи дар берун марон бегонаворам,
Ки ин бегона вақте ошно буд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕГОНАГӢ** بیگانگی ноошноӣ, ошно набудан; *муқобили* **шиносоӣ, ошноӣ.**

Бегонагӣ нигар, ки ману ёр чун ду чашм,
Ҳамсояему хонаи ҳам-ро надидаем.*

**БЕГОНАХӮ(Й)** بیگانه‌خو(ی) улфатнопазир.

Бо бути бегонахӯям ошноӣ мушкил аст,
Поси ӯро доштан дар бенавоӣ мушкил аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**БЕГОР** بیگار кори маҷбурӣ ва бемузд.

Сухан дар салоҳ асту тадбиру хӯй,
На дар аспи майдону чавгону гӯй,
Чи бо душмани нафс ҳамхонаӣ,
Чи дар банди бегори бегонаӣ. *Саъдӣ*

Бегор кашӣ, беҳ, ки бекор бошӣ. *Зарбулмасал*

**БЕГОҲ‖БЕГАҲ** بیگاه‖بیگه **1.** бевақт, дер; нобаҳангом.

Ҳаҷро бегоҳ шуда буд ва он сол аз сӯи Хуросон ҳеҷ кас ҳаҷ накард. *«Таърихи Табарӣ»*

Шукуфа, ки бегаҳ бихандад зи шох,
Кунад меваро бар дарахтон фарох. *Низомӣ*

2. охири рӯз, аввали шаб, вақти шом.

Шом шуд, омад ғуруби офтоб,
Вақт бегаҳ шуд, ба хона рав, шитоб! *Румӣ*

**БЕГОҲОН||БЕГАҲОН** بيگاهان||بيگهان *ниг.* **бегоҳ.**

Он якеро бегаҳон омад қунуқ,
Сохт ӯро ҳамчу тавк андар унуқ. (1) *Румӣ*

Дуредгар бегоҳон аз роҳи ниҳонӣ ба хона даромад. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БЕГӮШ** بيگوش касе ки гӯш надорад; *маҷ.* касе, ки ҳисси шунавоӣ надорад, ношунаво, кар.

Панди феълӣ халқро ҷаззобтар,
К-ӯ расад дар ҷони ҳар бегӯшу кар. *Румӣ*

**БЕД** I بيد дарахти бесамари соядор, ки шохаҳои росту баланд дорад, бештар дар ҷойҳои сернам меруяд; хелҳои бисьёре дорад: беди Маҷнун (маҷнунбед), беди сафед, беди сиёҳ, беди сурх (сурхбед), беди сода, бедгул ва ғ.

Бед боре эмин аст аз заҳмати ҳар кас, вале
Санги ноаҳлон хӯрад шохе, ки дорад мева бор. *Саноӣ*

Бедро гар бипарваранд чу уд,
Бармаёяд шамими уд аз бед. *Ибни Ямин*

**беди муваллаҳ** маҷнунбед, навъе аз бед, ки шохҳояш ошуфта ва ба замин моил ва овезон аст; **беди мушк** (*инчунин* **бедмушк**) навъе аз бед, ки гулаш зардчаи хушбӯст, бедмушк, мушкбед, мушкинбед.

**БЕД** II بيد шакли кӯтоҳшудаи бувед.

Ба эрониён гуфт: Бедор бед,
Ки ман кардам оҳанги Деви Сапед. *Фирдавсӣ*

**БЕД** III بيد номи деви афсонавӣ дар Мозандарон.

**БЕДАВЛАТ** بيدولت **1.** фақир, камбағал, муфлис; **2.** шум, бадтинат.

Он хоҷаи бедавлат ғуломро ба куштани худ фармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** бадбахт, бетолеъ.

Бедавлат агар масҷиди одина бисозад,
Ё тоқ, фурӯд ояд, ё қибла каҷ ояд.*

**БЕДАМОҒ** بيدماغ *ниг.* **бедимоғ.**

**БЕДАРАНГ** بيدرنگ **1.** беист, бетаваққуф; **2.** *маҷ.* нопойдор.

Ба гул монад, ки гарчи хубранг аст,
Напояд дер, — меҳраш бедаранг аст. *Фахриддини Гургонӣ*

**БЕДАРАНГӢ** بيدرنگى беқарорӣ, безобитагӣ.

Чу вусъатгоҳи дил бигрифт тангӣ,
Сабурӣ рехт андар бедарангӣ. *Ҳоҷӣ*

**БЕДАРЕҒ** بى دريغ **1.** бемузояқа, бе хасисӣ, саховатмандона; **2.** бераҳм.

Зери теғи бедареғи шохи дун
Мешудӣ дарвеш бас зору забун. *Румӣ*

**БЕДАРД** بى درد **1.** беалам; **2.** *маҷ.* беғам ва бепарво, махсусан он ки ҳисси муҳаббат надорад.

Рақибо, гар туро андешаи мо нест, маъзурӣ,
Куҷо бедардро аз дардмандон ёд меояд. *Ҳилолӣ*

Давои дил зи бедардон наҷӯям, Мушфиқӣ, ҳаргиз,
Ки аҳли дард медонанд дарди бедавои ман. *Мушфиқӣ*

**БЕДАРМОН** بى درمان **1.** бедаво; илоҷнашаванда, илоҷнопазир.

Табиби дарди бедармон кадом аст?
Рафиқи роҳи бепоён кадом аст? *Шамси Табрезӣ*

**2.** оҷиз, бечора; ноилоҷ.

Шуд тақозо бар тақозо, хона танг,
Монд ӯ ҳайрону бедармону данг. *Румӣ*

**БЕДАСТГОҲ** بيدستگاه беҷиҳозу бесомон, бедавлату молумулк, оҷизу нотавон.

Набинад, ки дарвеши бедастгоҳ
Ба ҳасрат кунад дар тавонгар нигоҳ. *Саъдӣ*

**БЕДБАРГ** بيدبرگ навъе аз пайкони тир, ки шаклаш монанди барги бед аст.

Зи қоруравӯ ночиху бедбарг,
Қувора-қувора шуда дирьу тарг. *Низомӣ*

Хаданге, ки пайконш буд бедбарг,
Фурӯ дӯхт бар тораки турк тарг. *Фирдавсӣ*

**БЕДБУН** بيدبن дарахти бед.

Боз гуфтанд: Бесабаб надиҳад,
Ҳаргиз аз бедбун рутаб надиҳад. *Саноӣ*

**БЕДГУН** بيدگون бедранг, ба ранги бед, сабзу кабуд.

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор. *Фаррухӣ*

**БЕДИЁНАТ** بى ديانت он ки фармудаҳои дин ва мазҳабро риоя намекунад; *маҷ.* ноинсоф, бевиҷдон, норосткор.

Ва маснади қазо ва раёсат дар ӯҳдаи ҷуҳало ва бедиёнатон аст. *Аҳмади Дониш*

**БЕДИЛ** بيدل **1.** дилдода, дилбохта, мафтун; ошиқ, ошиқи беқарор.

Чу дуд ин оташе, к-обе бар ӯ андар занӣ ногаҳ,
Чу чашми бедиле, к-аз дидани дилбар шавад бино. *Фаррухӣ*

Бедилонро айб кардам, лоҷарам бедил шудам,
Он гунаҳро ин уқубат ҳамчунон бисьёр нест. *Саъдӣ*

Бар тани хок мани ошиқи бедил бигузор,
Ту маро, ҳамтаки ин гунбади даввор магир! *Шамси Табрезӣ*

**2.** бемеҳру муҳаббат, бемайлу рағбат; **бедил шудан** *аз касе* бемеҳру муҳаббат ва бемайлу рағбат шудан, хафа шудан.

Дар ин асно навкарон аз ӯ бедил шуда, аз ӯ ҷудо гаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** камҷигар, тарсончак, тарсу, буздил.

**БЕДИМОҒ||БЕДАМОҒ** بيدماغ хафа, ғамгин, кайфпарида.

Май хӯрдани мудом маро бедимоғ кард,
Одат ба ҳар даво, ки кунӣ беасар шавад. *Соиб*

**БЕДИН** بى دين он кӣ ба дин ва мазҳаб эътиқод надорад ва ба аҳкоми динӣ риоят намекунад.

**БЕДИСТОН** بيدستان **1.** бедзор; **2.** *маҷ.* боғи бесамар, беҳосил.

Ҳон, ташнаҷигар, маҷӯй з-ин боғ самар,
Бедистонест ин риёзи бадудар. *Рӯдакӣ*

**БЕДИЯТ** بی‌دیت бехунбаҳо, касе, ки барои вай хунбаҳо гирифта намешавад.

Яғмогари шаҳри офият бош,
Дар ишқ қатили бедият бош!*

**БЕДМУШК** بید مشک *ниг.* **бед (беди мушк).**

**БЕДОД** بیداد **1.** беадолатӣ, беадлӣ; зулм, ситам, тааддӣ.

Раийят нашояд зи бедод кушт,
Ки мар мамлакатро паноҳанду пушт. *Саъдӣ*

Ба найранги адлаш назарҳо пуроб,
Зи бедоду зулмаш ҷигарҳо кабоб. *Бедил*

**бедод кардан** беадолатӣ, ҷабр кардан; зулму ситам намудан.

Чу бедод кардӣ, таваққӯъ мадор,
Ки номат ба некӣ равад дар диёр. *Саъдӣ*

Ба ту додам дили худ, вой асире, ки ба ӯ
Мекунӣ ин хама бедоду туро дил дода. *Мушфиқӣ*

**ба бедод остин тар кардан** бедод кардан, зулм кардан.

Доман андар пои сабр овардай,
Пас ба бедод остин тар кардай. *Анварӣ*

**2.** беадолат, золим, ситамгар.

Дили ҳар ду бедод аз он сон бисӯз,
Ки ҳаргиз набинанд ҷуз тира рӯз. *Фирдавсӣ*

**БЕДОДВАНД** بیدادوند бедодманд, бедодгар; золим, ситамгар.

Раҳ эмин шуд аз дузди бедодванд,
Хироманда шуд роҳрав бе газанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕДОДГАР** بیدادگر беадолат; золим, ситамгар.

Фурӯмоя Заҳҳоки бедодгар
Бад-ин чора бигрифт гоҳи падар. *Фирдавсӣ*

Ман аз дасти ин шуми бедодгар
Шудам ашк дар чашму хун дар ҷигар. *Савдо*

**БЕДОДМАНД** بیدادمند бедодгар; золим.

Ҷафо бин зи гардуни бедодманд
Чу ман, Хисраве, дар чунин тахтабанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дар сина ҳалқаҳо шавадам оҳи оташин
Аз хомкории дили бедодманди ӯ. *Хоқонӣ*

**БЕДОДПЕША** بیدادپیشه золим, ситамгар.

Ду бедодпеша ба роҳ андарун
Ба бедоди худ шоҳро раҳнамун. *Низомӣ*

**БЕДОДӢ** بیدادی беадолатӣ, бедодгарӣ; зулму ситам.

Зи бедодии подшоҳи ҷаҳон
Ҳама некӯиҳо шавад дар ниҳон. *Фирдавсӣ*

Чун бар раият зиёдат бедодӣ бошад, тадбири хеш ба пои манораи куҳан кунанд. «*Таърихи Систон*»

**БЕДОНИШ** بیدانش *нодон,* ҷоҳил.

Суханчину бедонишу чорагар
Набояд ки ёбанд пешат гузар. *Фирдавсӣ*

Беш аз ин равшан намегардад, ки ин бедонишон
Аз нафас бар шамъи фитрат домане афшондаанд.
*Бедил*

**БЕДОР** بیدار **1.** он кӣ дар ҳолати хоб нест; *муқобили* **хуфта** 2.

Ёр хуфта ба хобу ӯ бедор,
Чун шавад аз висол бархӯрдор? *Ҷомӣ*

**2.** ҳушьёр, зирак, огоҳ, ғайри ғофил.

Ин ҷаҳон поку хубкирдор аст,
Он шиносад, ки дилш бедор аст. *Рӯдакӣ*

◇ **бахти бедор** бахти мусоид ва мададгор; **бедор шудани бахти хоболуд** *киноя аз* омад кардани бахт.

Бахти хоболуди мо бедор хоҳад шуд магар,
З-он ки зад бар дида обе рӯи рахшони шумо. *Ҳофиз*

**БЕДОРБАХТ** بیداربخت хушбахт, саодатманд.

Куҷост соқии бедорбахти хоболуд,
Ки бахри додани ҷоми шароб бархезад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕДОРДИЛ** بیداردل дилогоҳ; равшанзамир; воқиф, ҳушьёр.

Нишастанд бедордил бихрадон,
Ҳам он Зол бо номвар мубадон. *Фирдавсӣ*

**БЕДОРМАҒЗ** بیدارمغز *киноя аз* оқилу ҳушьёр ва огоҳ.

Бар он гуна, к-аз чанд бедормағз
Шунидам дар ин шева гуфтори нағз. *Низомӣ*

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз. *Фирдавсӣ*

**БЕДОРӢ** بیداری **1.** дар хоб набудан, ҳолати ғайри хоб.

*Бедории посбони бемузд*
Ганҷина барад ба ширкати дузд.*

**2.** ҳушьёрӣ; огоҳӣ.

Ба бедорӣ акнун сипоҳе гарон
Аз Эрон биёмад диловар сарон. *Фирдавсӣ*

◇ **бедории бахт** *киноя аз* некии бахт, некбахтӣ, нектолеӣ.

Чу бедории бахт шуд раҳнамун,
Зи торикӣ омад Сикандар бурун. *Низомӣ*

**БЕДУД** بی‌دود холӣ аз дуд, соф ва фурӯзон (дар бораи оташ); ◇ **бедуд шудани чароғи бахт** *киноя аз* хушбахт ва нектолеъ шудани касе.

Бедуд шавад чароғи бахтат,
Бар ҷабҳаи маҳ ниҳанд тахтат. *Файзӣ*

**БЕДУДМОН** بی‌دودمان касе, ки хонаву хонавода надорад, бехонумон.

**БЕЗАБОН** بی‌زبان **1.** касе, ки нутқ надорад, *лол, гунг;*

**2.** *маҷ.* хомӯш, сокит; моту мабҳут, оҷиз дар нутқ.

Безабон шуд зи диданат Хисрав,
К-аз ҳама кор гуфтугӯ донад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Нагӯямат, ки ҷаро ҷавр мекунӣ бар ман,
Ту бетараҳҳуму ман безабон, ҷаро накунӣ? *Фузулӣ*

**3.** *маҷ.* ҳайвон.

Сари безабон, к-ӯ ба хун тар бувад,
Беҳ аст аз забоне ки бесар бувад. *Низомӣ*

**БЕЗАВҚ** بی‌ذوق касе, ки шавқу завқ ва майлу рағбат ба чизе ва коре надорад; он кӣ зебоиро ҳис намекунад.

Дар ҳисори офият безавқро ором нест,
Он кӣ завқи фитна дарьёбад, ба оҳан душман аст.
*Урфӣ*

**БЕЗАР** بی‌زر бепул, камбағал, қашшоқ, фақир, бечора, бечиз ва беқудрат; **безару зӯр** бечора, бечиз ва беқудрат.

Чу бар дари ту мани бенавои безару зӯр
Ба ҳеҷ боб надорам раҳи хуруҷу духул... *Ҳофиз*

**БЕЗАРӢ** بی‌زری бепулӣ, мӯхтоҷӣ, қашшоқӣ, фақирӣ.

Шунидам масал зад яке пурҳунар,
Ки зар зар кашад, безарӣ — дарди сар. *Саъдӣ*

**БЕЗИЁ** بی‌ضیا бенур, бепартав, бедурахшиш.

Шуд ҷоми айшам безиё, ҷон шуд лагадкӯби хато,
Бигзашт чун умр аз вафо, эй бевафо, фарьёд рас!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕЗИЁН** بی‌زیان 1. чизе ва ё касе, ки зиён ва нуқсон надорад, беайб, бенуқсон.

Чу ёқут бояд сухан безиён,
Сабуксанг, лекин баҳояш гарон. *Абӯшакури Балхӣ*

2. чизе ва ё касе, ки аз вай ба касе (чизе) зарар ва зиён намерасад.

Яке безиён марди оҳангарам,
Зи шоҳ оташ ояд ҳаме бар сарам. *Фирдавсӣ*

**БЕЗИНҲОР** بی‌زنهار ‖ بی‌زینهار беамон, бераҳм.

Ташнаи хун аст теғи обдори Каҳкашон,
Зери ин шамшери безинҳор чун хобад касе?! *Соиб*

**БЕЗОВАР** بی‌زاور беқуввat, беқудрат, беиқтидор.

Ҷигархастагонанду бетӯшагон
Ки бечорагонанду безоварон. *Рӯдакӣ*

**БЕЗОР** بیزار бемайл ва берағбат нисбат ба чизе; нафрат пайдокарда, мутанаффир аз касе, чизе.

Пас аз офаринанда безор шав,
Ки дар танг ҳар рӯз рангест нав. *Фирдавсӣ*

Ҳаме бегонаеро ёр гардӣ,
Зи баҳри ӯ зи ман безор гардӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БЕИЁР** بی‌عیار беқадру қимат; паст.

Яке сухра гаштам чунон беиёр,
Ки бар риши ман ханда дорад ҳазор. *Шоҳин*

**БЕИСТЕҲҚОҚ** بی‌استحقاق нолоиқ, носазовор.

Ман марди дуну беистеҳқоқам.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**БЕИХТИЁР** بی‌اختیار 1. аз ғайри хоҳиш ва ирода.

Намеоям бурун аз бими расвоӣ, ки метарсам,
Маро дар пеши мардум гирьяи беихтиёр ояд. *Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* беҳуш.

Аз он дам чун Зулайхо беқарорам,
Гаҳе ҳушьёру гаҳ беихтиёрам. *Ҳозиқ*

3. ноилоҷ, ночор.

Чу буданд дар марг беихтиёр,
Ба ин маслаҳат ёфт бо ҳам қарор. *Бедил*

**БЕҚАМАР** بی‌کمر он кӣ камари мурассаъ надорад, ки аломати мансабдорӣ ва подшоҳӣ мебошад; *муқ.* **бекулаҳ.**

Мабин ҳақир гадоёни ишқро, к-ин қавм
Шаҳони бекамару хисравони бекулаҳанд. *Ҳофиз*

**БЕКАНОР** بی‌کنار бесоҳил, аз ҳад афзун васеъ ва фарох, беҳад, бепоён, беинтиҳо.

Чашмаи шир аст дар ту беканор
Ту чаро ме шир ҷӯӣ аз тағор. *Румӣ*

Ҳар кас ки чун сафина дар ин баҳри беканор
Пои сукун гирифт, сари интиқол ёфт. *Шоҳин*

**БЕКАРОН** بیکران *ниг.* **беканор.**

Он ҷо ки муҳити бекарони сухан аст,
Тамкин гуҳари мавҷи равони сухан аст. *Бедил*

Ин ҳар ду ғам арчи бекарон аст,
Худ гӯ, ки тафовуташ чӣ сон аст? *Шоҳин*

**БЕКАРОНА** بیکرانه *ниг.* **бекарон.**

Киштии ваҳму ақл бишкастем,
Ғута дар баҳри бекарона задем. *Ҷомӣ*

Зи мо бодо дуруди бекарона
Фаровон хокбӯси чокарона. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕКАС** بی‌کس 1. танҳо, он кӣ хешу ақрабо, зану фарзанд ва ёру ёвар надорад.

Ҳамекун ба пирони бекас касӣ,
К-аз ин шева, донам, ба пирӣ расӣ. *Ҷомӣ*

Ба саҳрои ҷунун Маҷнуни мо бекас намемонад,
Ба сӯзан мекашад мижгони оҳу хор аз пояш.
*Шавкат*

2. бепушту паноҳ.

Афсӯс, илм бекасу маънӣ ғариб монд,
Бо бекасон кӣ дасти мурувват кунад ба сар? *Савдо*

**БЕКАСӢ** بیکسی 1. танҳоӣ; 2. беёварӣ.

Ғаме, ки рӯ диҳад аз бекасиву танҳоӣ,
Ниҳода рӯй ба девори хона мегӯям. *Мушфиқӣ*

Бигзор, ки рӯ ба ғурбат орам,
Дар водии бекасӣ битозам. *Савдо*

**БЕКОР** بی‌کار 1. касе, ки бо кор ва амали фоиданок машғул нест.

Ҳар сари мӯи маро бо ту ҳазорон кор аст,
Мо куҷоему маломатгари бекор куҷост? *Ҳофиз*

**олими бекор** олиме, ки илму дониши худро ба воситаи кор ва амал ба ҳаёт ва таҷриба татбиқ намекунад.

Олими бекор наёбад баре,
Гарчи ба сад ҳила барорад саре. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. аз ғайри амал, ба ҳаёт ва таҷриба татбиқнашуда.

Илми бокор судманд бувад,
Илми бекор пойбанд бувад. *Саноӣ*

...Ки пеши маъниоробни асрор
Замину осмон байтест бекор. *Нозим*

3. аз кору амал монда; оҷиз ва нотавон.

Чӣ гуна кунад васфи он рӯй Хисрав,
Ки дар диданаш ақл бекор гардад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕКОРУБОРӢ** بیکاروباری бекорӣ, машғул набудан ба коре ва чизе.

Чу корат зи ишқ асту борат зи ишқ,
Шикоят зи бекорубори макун. *Убайди Зоконӣ*

**БЕКУЛАҲ** بی‌کله он кӣ кулоҳи подшоҳӣ (тоҷ) надорад; *муқ.* **бекамар.**

Мабин ҳақир гадоёни ишқро, к-ин қавм
Шаҳони бекамару хисравони бекулаҳанд. *Ҳофиз*

**БЕЛ** بیل олати оҳанин ва ё чӯбини паҳни дорои дастаи чӯбин, ки дар деҳқонӣ ва рӯзгор ба кор меравад.

Сари чашма шояд гирифтан ба бел,
Чу пур шуд, нашояд гузаштан ба пил. *Саъдӣ*

Се ҳазор марди кориро бо тешаҳо ва белҳо ва кӯзаҳо ва табарҳо... муҳайё кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**БЕЛАК||БАЙЛАК||БЕЛА** بیلک || بیله тир ва пайкони ба шакли бел сохташуда.

Аз тафи белаки шаҳи кишвар,
Шоҳи мурғон биёфканад шаҳпар. *Саноӣ*

Яке оҳанипанҷа дар Ардабил
Ҳамебигзаронид байлак зи бел. *Саъдӣ*

**БЕЛЗАН** بیل زن **1.** касе, ки бо бел кор мекунад, ҳамчун деҳқон, боғбон ва ғ.; **2.** тирзан.

Ҳамон белзан марди олатшинос
Кунад белакашро ба беле қиёс. *Низомӣ*

**БЕЛОФ** بی‌لاف аз ғайри лофу худситоӣ ва миннатгузорӣ.

Бахшиши беминнату эҳсони белофат кунанд.
Абру дарьёро зи хиҷлат хушк чун дуду сароб.
*Анварӣ*

**БЕМАДОР** بی‌مدار беасос, ноустувор, нопойдор.

Моро зи гулу баҳор меояд ҳайф,
Аз шӯҳрату эътибор меояд ҳайф
Охир зи хазон баҳору гул мерезад,
З-ин ҳастии бемадор меояд ҳайф. *Ҳоҷӣ*

Хуш дор, ки чарх бемадор аст,
Ҳар гул, ки намудааст, хор аст. *Шоҳин*

**БЕМАЗА** بی‌مزه **1.** бетаъм, фаҷ, ногувор; **2.** *маҷ.* зишт, нофорам.

Хатибе кареҳуссавт худро хушовоз пиндоштӣ ва фарьёди бемаза бардоштӣ. *Саъдӣ*

**БЕМАЗАГӢ** بیمزه گی || بیمزگی нохушӣ, нороҳатӣ, безобитагӣ.

Чун субҳ шуд, асари тараддуд ва бемазагӣ дар ӯ зоҳир гашта, дар андешаи он шуд, ки чӣ кунад.
*«Таърихи Фаришта»*

**БЕМАР** بی‌مر бешумор, беҳад, аз ҳад зиёд, фаровон.

Дарозоҳанг шуд гуфтори бемар,
Дарози сахт бемаъниву бебар. *Фахриддини Гургонӣ*

Ҳошо, ки дар саҳифаи афлок тай шавад,
Авсофи бениҳояту ахлоқи бемарам. *Шоҳин*

**БЕМАХЛАС** بی‌مخلص **1.** бе роҳи халосӣ; **2.** *маҷ.* ба поён нарасида, нотамом.

Қиссаҳо оғоз кардам, аз шитоб
Монд бемахлас даруни ин китоб. *Румӣ*

**БЕМАЪНӢ** بی‌معنی холӣ аз мундариҷа ва мазмуни саҳеҳ, беҳуда.

Ин хирқа, ки ман дорам, дар раҳни шароб авло,
В-ин дафтари бемаънӣ ғарқи маи ноб авло. *Ҳофиз*

**БЕМАҒЗ** بی‌مغز **1.** он чӣ ки моддаи дарунӣ надорад; дарунхолӣ, пуч.

Пистаи бемағз агар лаб во кунад, расво шавад.
*Зарбулмасал*

**2.** *маҷ.* беасос, хушку холӣ.

Ҳарчанд зи шаккар натавон кард ба най сулҳ,
Бо ваъдаи бемағзи ту хурсанд тавон буд. *Соиб*

**бемағзу пӯст** пуч; ночиз.

Қарам варзад он сар, ки мағзе дар ӯст,
Ки дунҳимматонанд бемағзу пӯст. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* одами камақл, нодон, бетамкин.

Зи мадҳушон ҳаворо сафҳаи тасвир мебинем,
Зи бемағзон ҷаҳонро як наистон беша медонем.
*Шавкат*

**БЕМАҲАК** بی‌محک беқадру қимат, беиёр.

**БЕМАҲАЛ** بی‌محل беваҳт, бемавқеъ, бемаврид.

Шаби висол, ки вақти нафас кашидан аст,
Бигӯ ба мурғи саҳар, к-ин чӣ бонги бемаҳал аст.
*Шоҳин*

**БЕМЕҲР** بی‌مهر бемуҳаббат, номеҳрубон.

Бидонист, к-он моҳи гулчеҳр кист,
Бути пӯшлаб, моҳи бемеҳр кист. *Ҳоҷу*

**БЕМЕҲРӢ** بی‌مهری бемуҳаббатӣ, номеҳрубонӣ.

Ашки ман ранги шафақ ёфт зи бемеҳрии ёр,
Толеи бешафақат бин, ки дар ин кор чӣ кард. *Ҳофиз*

**БЕМИННАТ** بی‌منت аз ғайри миннатгузорӣ; бо ҷону дил, холисона.

**БЕМИСОЛ** بی‌مثال бемислу монанд, беназир.

Хушо Шерозу вазъи бемисолаш,
Худовандо, нигаҳ дор аз заволаш! *Ҳофиз*

**БЕМИҚДОР** بی‌مقدار беқадр, хор; беэътибор.

Ва чун дар назари ӯ бемиқдор аст, доим ӯро пеши назар надорад. *Аҳмади Дониш*

**БЕМОЛ** بیمال нодор, он кӣ молу таъминоти зиндагӣ надорад, камбағал, мискин.

Ҳаёти бемол бадтар аз марг аст. *Аҳмади Дониш*

**БЕМОР** بیمار гирифтори беморӣ, касал, мариз, ранҷур.

Манам бемору нолон, ту дурустӣ,
Надонӣ чист бар ман дарду сустӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ҳар кӣ бе ёр бувад, пайваста бемор бувад.
*Зарбулмасал*

◇ **бемори** *касе* **будан** *киноя аз* ошиқи касе будан.

Эй табиби дили бемор, бигӯ баҳри худо,
К-он ҷигархаста, ки бемори ту бошад, чӣ кунад?
*Ҳилолӣ*

**бемор кардан** хароб ва вайрон кардан.

Гар ӯ бемор кардаст Исфаҳонро,
Ҳам ӯ додаш пизишки некдонро.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БЕМОРДОР** بیماردار касе, ки ба бемор нигоҳубин мекунад, парастори бемор.

Ҳар куҷо бошад диле, мечинад аз чашми ту дард,
Ҳар куҷо нозе бувад бемордори чашми туст. *Соиб*

**БЕМОРИСТОН** بیمارستان ҷое, ки беморонро хобонда нигоҳубин ва даво мекунанд, касалхона, беморхона, дорушшифо.

Шиблиро... шӯр дар сар афтод, ба бемористон бурданд. *Ҷомӣ*

**БЕМОРПАРАСТ** بیمارپرست парастори бемор, бемордор.

Ҳама беморпарастон зи ғамам сер шуданд,
Он кӣ ин ғам хӯрад имрӯз, шумоед ҳама. *Ҳоқонӣ*

**БЕМОРСОН** بیمارسان *шакли кӯтоҳшудаи* **бемористон.**

Бад-ӯ гуфт Гударз: Беморсон
Туро ҷой зеботар аз шорсон. *Фирдавсӣ*

**БЕМОРХЕЗ** بیمارخیز касе, ки нав аз беморӣ хестааст ва ҳанӯз осори касалӣ аз вай дур нашудааст.

Фарас меронд чун беморхезон,
Зи наргис бар суман симоб резон. *Низомӣ*

**БЕМОРҒАНҶ** بیمارغنج касе, ки бисьёр бемор мешавад; бемор, дардманд.

Чу гашт он паричеҳра беморғанҷ,
Бибуррид дил з-ин сарои сипанҷ. *Рӯдакӣ*

**БЕМОРӢ** بیماری касалӣ, ранҷурӣ, нотобӣ.

Ба дорую дармон ҷаҳон гашт рост,
Ки беморию марг касро накост. *Фирдавсӣ*

Беморӣ беҳ аз бекорӣ. *Зарбулмасал*

◇ **бемории чашм** *киноя аз* пурхуморӣ ва пурнозии чашм.

Хон, аз сари хуни ӯ гузар кун,
Бемории чашми ӯ пазар кун! *Шоҳин*

**БЕМОЯ** بیمایه **1.** бесармоя, бепулу мол, бечиз, фақир, камбағал.

Бидеҳ симу дирам бемоягонро,
На нузлу ҳадья олипоягонро. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. фурӯмоя, паст, хор; беҳунар, белаёқат.

Бигӯям агарчанд бемоям,
Ба донистан ар беҳтарин поям... *Фирдавсӣ*

Мард, к-ӯ рӯзи разм бемояст,
Домани хайма беҳтарин доят. *Саноӣ*

3. хамире, ки хамирмоя, хамиртуруш надорад.

**БЕМУРОД** بی‌مراد он кӣ ба муроди худ нарасидааст; маъюс, ноумед; бечора.

Пас авонон бемурод он сӯ шуданд,
Боз ғаммозон, к-аз он воқиф буданд... *Румӣ*

**БЕМУРОДӢ** بی‌مرادی нарасидан ба мурод ва орзуи худ; нокомӣ, бадбахтӣ; бечорагӣ.

Ман аз бемуродӣ наям рӯйзард,
Ғами бемуродон маро ранҷа кард. *Саъдӣ*

**БЕМУРУВВАТ** بی‌مروت ноҷавонмард, лаим ва пастҳиммат; сифлатабиат, бадсират.

Зараш дидаму заръу шогирду рахт,
Вале бемурувват чу бебар дарахт. *Саъдӣ*

Бар дари арбоби бемурувват дуньё
Чанд нишинӣ, ки хоҷа кай ба дар ояд? *Ҳофиз*

**БЕМУРУВВАТӢ** بی‌مروتی ноҷавонмардӣ, лаимӣ, пастҳимматӣ; сифлатабиатӣ, бадсиратӣ.

Пас аз роҳи бемурувватӣ ва бевафоӣ Солим Ғонимро танҳо гузошта, рӯ ба роҳ овард. «*Нигори дониш*»

Тур хоки бемурувватӣ дар дидаи мардумӣ пошид. «*Равзат-ус-сафо*»

**БЕМУҲОБО** بی‌محابا **1.** бе риояи хотири касе; **2.** бетарсу мулоҳиза, бебокона.

Наққошро ба он нақши зебо муҳаббати бемуҳобо падид омад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

◇ **(ин) бемуҳобо паланг** *киноя аз* замон, рӯзгор.

Магар бо ман ин бемуҳобо паланг
Чу рӯмию занги набошад дуранг. *Низомӣ*

**БЕНАВО I** بی‌نوا бетӯша, фақир; мискин, нотавон, бечора.

Гар аз паи лаззати ҳаво хоҳӣ шуд,
Аз ман хабарат, ки бенаво хоҳӣ шуд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Эй соҳиби кароматм, шукронаи саломат
Рӯзе тафаккуде кун дарвеши бенаворо. *Ҳофиз*

**БЕНАВО II** بی‌نوا бесадо, сокит, хомӯш.

Забони лаби гуфтугӯ бенавост,
Чу дам мезанӣ, ҳар як аз ҳам ҷудост. *Бедил*

**БЕНАВОӢ I** بی‌نوائی бетӯшагӣ, нодорӣ, фақирӣ.

Порсоӣ, ки аз бенавоӣ бувад, чӣ эътибор кунанд? *Авфӣ*

Ҳакиме гуфт: ... Ин яке бисьёрхор будааст, тоқати бенавоӣ наёвард, ҳалок шуд. *Саъдӣ*

**БЕНАВОӢ II** بی‌نوائی сукут, хомӯшӣ, беовозӣ.

Бенавоӣ агар зи ҳарф афтод,
Ба нафас кард чун наяш имдод. *Бедил*

Аз ғами бенавоии булбул
Бехабар нест чоки домани гул. *Бедил*

**БЕНАДИД** بی‌ندید бемонанд, беназир, бемисл, беҳамто.

Дар аёдат он расули бенадид
Он саҳобиро ба ҳоли назъ дид. *Румӣ*

**БЕНАЗИР** بی‌نظیر бемислу монанд, беҳамто.

Чун назар бар он беназир андохт, дили ӯ дар ғарқоби ишқ афтод. *Авфӣ*

... Ки мо ҳар як ба хубӣ беназирем,
Сипеҳри ҳуснро моҳи мунирем. *Ҷомӣ*

**БЕНАЗМ** بی‌نظم бетартиб; ◇ **(ин) хонаи беназму насақ** *киноя аз* дуньё.

Нофи ҳафта буду аз моҳи раҷаб симе рӯз,
Ки бирун рафт аз ин хонаи беназму насақ. *Ҳофиз*

**БЕНАМАК** بی‌نمک чизе, ки намак надорад; *маҷ.* бемаза, фаҷ; беравнақ.

Куҷо шуд Халилу намакдони ӯ,
Ки аз марг шуд бенамак хони ӯ. *Ҷомӣ*

**БЕНАМАКӢ** بی‌نمکی надоштани намак; бемазагӣ, фаҷҷӣ; *маҷ.* бебалоғатӣ, белатофатӣ, беҷозибагӣ.

Шеърҳои маро ба бенамакӣ
Айб кардӣ, раво бувад, шояд,
Шеъри ман ҳамчу шаккару шаҳд аст,
Андар инҳо намак на хуш ояд.
*Рашидии Самарқандӣ*

**БЕНАМУД** بی‌نمود он чӣ ки намуди зоҳирӣ надорад; диданашаванда, номаръӣ.

Зи шамъи бенамуде дар гудозам,
Ба ҳусни бенишоне ишқбозам. *Нозим*

**БЕНАСАҚ** بی‌نسق бетартиб; безобита.

Мекашад аз талоши бенасақаш
Мағз чун шамъ з-устухон арақаш. *Бедил*

**БЕНАСИБ** بی‌نصیب касе, ки аз чизе маҳрум аст; бебаҳра.

Афтодаам ба кӯи ту бемор, эй табиб,
Гаштам зи айшу роҳати айём бенасиб. *Имло*

Бар хок нишаста чун ғарибе,
Аз ёру диёр бенасибе. *Файзӣ*

**БЕНИЁЗ** بی‌نیاز он кӣ эҳтиёҷ ба чизе надорад, мустағнӣ.

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас набуд аз роҳи дониш бениёз. *Рӯдакӣ*

Бар дари хеш сарфарозам кун
В-аз дари хеш бениёзам кун! *Низомӣ*

**довари бениёз** *д.* худо.

Сиёвуш чу омад ба оташ фароз,
Ҳаме гуфт бо довари бениёз... *Фирдавсӣ*

**БЕНИЁЗӢ** بی‌نیازی беэҳтиёҷӣ, истиғно; давлатмандӣ, осудаҳолӣ.

Чу лашкар саросар шуд ороста,
Бад-он бениёзӣ шуд аз хоста. *Фирдавсӣ*

**БЕНИШОН** بی‌نشان 1. беаломат; нопадид; номаълум; беасар, гум, пай гумшуда.

Ҳумой ар ниҳад бар сипеҳр ошьён
Ва ё ҳамчу Анқо шавад бенишон... *Хоҷу*

2. *маҷ.* гумном.

Чун ман гадои бенишон — мушкил бувад ёре чунон,
Султон куҷо айши ниҳон бо ринди бозорӣ кунад. *Ҳофиз*

Агарчи карда маро фақр бенишон, Шавкат,
Тилисмбандии нақши нигин ба номи ман аст. *Шавкат*

3. *д.* яке аз ному сифатҳои худо.

Гар касе васфи ӯ зи ман пурсад,
Бедил аз бенишон чӣ гӯяд боз. *Саъдӣ*

**БЕНИШОНӢ** بی‌نشانی беаломатӣ; нопадидӣ; номаълумӣ; *маҷ.* гумномӣ.

...Ки таназзуҳ ҳақиқати азалист,
Бенишонӣ далели бехалалист. *Бедил*

Овораи кӯи бенишонӣ,
Афтодаи роҳи нотавонӣ. *Шоҳин*

**БЕНИҲОЯТ** بی‌نهایت беинтиҳо, бепоён; беандоза.

Дило, тамаъ мабур аз лутфи бениҳояти дӯст,
Чу лофи ишқ задӣ, сар бибоз чобуку чуст. *Ҳофиз*

**БЕНОМ** بی‌نام 1. беисм; 2. *маҷ.* номаълум, номаъруф, ғайри машҳур.

Яке марди беном бояд гузид,
Ки ангушт аз он пас набояд газид. *Фирдавсӣ*

◇ **беному нанг** беору номӯс, бешараф.

Чу шуд дар номҳо номам шикаста,
Дари беному нангон бод баста. *Низомӣ*

**БЕНУР** بی‌نور 1. бепартав, норавшан, хира.

Дид шамъи хаёлро бенур,
Кард аз бар либоси худро дур. *Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* нобино.

Аз ҳасад дидаи хирад шуд кӯр.
В-аз рамад дидаи ҳасад бенур. *Ҷомӣ*

**БЕОБ** بی‌آب 1. аз об монда, бе дарьёву чашма, хушк.

Чу Мунзир ба наздики Ҷаҳрум расид,
Бар он дашти беоб лашкар кашид. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* беобрӯ.

Чуғз мегуфт: ин сазои он касе,
К-ӯ чу беобон шавад ҷуфти хасе. *Румӣ*

3. *маҷ.* беобутоб, нобурро (дар бораи теғ, шамшер ва м. он).

Аз шаҳна маяндешу зи паймона мапарҳез,
Беоб кунад оташи май теғи асасро. *Носир Алӣ*

**БЕОБУРАНГӢ** بی‌آب‌ورنگی 1. бетароватӣ; безебӣ, безинатӣ, бероҳнишӣ; 2. *маҷ.* камгирӣ, фурӯтанӣ, хоксорӣ.

Ғанимат мардро беобурангист,
Хушӣ дар олами беномунангист. *Убайди Зоконӣ*

**БЕОБИ** بی‌آبی 1. хушкӣ; 2. *маҷ.* беобрӯӣ, беҳаёӣ; **беобию шӯхӣ** беобрӯию беҳаёӣ.

Зи беобию шӯхӣ дар замона
Ҳазорон фитнаву ғавғо баровард. *Анварӣ*

3. нобурроӣ (дар бораи теғ, шамшер ва м. ин).

**БЕОЗАРМ** بی‌آزرم бешарм, беҳаё.

Дили паҳлавонон бад-ӯ гарм гашт,
Сари Тӯси Нӯзар беозарм гашт. *Фирдавсӣ*

...Бад-ин хӯи сутургу чашми бешарм,
Бад-ин гуфтору кирдори беозарм.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БЕОЗОР** بی‌آزار озор нарасонанда, безарар.

Зи тухми каён буду бедор буд,
Хирадманду гурду беозор буд. *Фирдавсӣ*

**БЕОҚИБАТ** بی‌عاقبت 1. бенатиҷа; бадфарҷом, бадоқибат; 2. *маҷ.* бадбахт.

Заргари беоқибат аз интиқоми султонӣ тарсида бигурехт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БЕОҲУ** بی‌آهو беайб, бенуқс.

Имрӯз ба хумм-андар некӯтар аз онед,
Некӯтар аз онеду беоҳутар аз онед. *Манучеҳрӣ*

**БЕПАРВО** بی‌پروا беғам ва андеша дар бораи худ ва ё дигарон.

Ёд бод он ки рухат шамъи тараб меафрӯхт
В-ин дили сӯхта парвонаи бепарво буд. *Ҳофиз*

**БЕПОЁН** بی‌پایان беинтиҳо, беохир; беандоза, аз ҳад афзун.

Шукри ин ниами бепоён ба ҷой орам. *Авфӣ*

Биштоб дар роҳи талаб, бигзар зи ҳар осудане,
Ин раҳ, ки бепоён хуш аст, арзад қадам фарсудане.
*Урфӣ*

**БЕРАВНАҚ** بی‌رونق ғайри равнақдор, ривоҷ ва пешравӣ надошта.

Бибахшой, к-онон, ки марди ҳақанд,
Харидори дуккони беравнақанд. *Саъдӣ*

**БЕРАГӢ** بی‌رگی *сусткорӣ, беғайратӣ.*

Аз берагии саманди саъям
Раг дар тани тозиёна бархост. *Зуҳурӣ*

**БЕРАД** بی‌رد раднашаванда; *маҷ.* нағз, неку.

Ман он Муиззии бурҳониям, ки нашр кунам
Ба фарри давлати ту шеърҳои берадро. *Муиззӣ*

**БЕРАНГ** بی‌رنگ 1. рангпарида.

Дили мӯбади мӯбадон танг шуд,
Рухонаш зи андеша беранг шуд. *Фирдавсӣ*

2. тарҳи пешакӣ дар бинокорӣ ва наққошӣ.

*Мисоли базми ту пардохт нақшбанди азал,*
*Ҳанӯз нозада нақши вуҷудро беранг.*
*Заҳири Форьёбӣ*

**нақши беранг** нақш ва тарҳи аввалин.

Дар азал чун нақши беранги ту барзад нақшбанд,
Давлат андар осмонат кард худро ҷойгоҳ.
*Заҳири Форьёбӣ*

3. *маҷ.* бефоида, беҳосил.

Фусурданро гулистон аст дар чанг,
Вагарна нола беранг аст, беранг. *Бедил*

**БЕРАНГӢ** بیرنگی 1. рангу гуна надоштан; *маҷ.* бетарафӣ; лоқайдӣ.

Зи берангӣ мазан дам дар муҳаббат,
Ки олам гунае аз ранги ишқ аст. *Махфӣ*

Якест шишаву дил, эътибор берангист,
Ҳикоятест, ки имсол порро монад. *Савдо*

2. *маҷ. д.* моҳияти худо, моҳияти худой.

**БЕРАНҶ** بی‌رنج бе заҳмат ба даст даромада; бе меҳнат ҳосилшуда; муфт.

Ганҷи беранҷ надидаст касе,
Гули бехор начидаст касе. *Ҷомӣ*

**БЕРАСМӢ** بیرسمی бетартибӣ, беинтизомӣ, аз қоида ва оин берун рафтан.

...Ки Хисрав дӯш берасмӣ намудаш,
Зи шоҳаншаҳ наметарсад, чӣ будаш. *Низомӣ*

**БЕРАШАД** بیرشد 1. он кӣ бо роҳи рост ва дуруст намеравад; 2. бешуур, камақл.

Чун раҳӣ аз миннаташ, эй берашад,
Ки худо ҳам миннати ӯ мекашад? *Румӣ*

**БЕРАЪФАТ** بی‌رأفت он кӣ шафаққат, дилсӯзӣ ва меҳрубонӣ надорад, бешафаққат, номеҳрубон.

Лек бо ин ҷумла чун бешафқатӣ,
Баҳри фарзандон чаро бераъфатӣ? *Румӣ*

**БЕРАҲ** بی‌ره *ниг.* **бероҳ.**

**БЕРАҲИПӮ** بیرهی‌پو ба бероҳа пӯянда, аз ғайри роҳ ҳар тараф раванда, гумроҳ.

Ҳама девони одамирӯянд,
Ҳама ғӯлони бераҳипӯянд. *Саноӣ*

**БЕРАҲМ** بی‌رحم он кӣ нисбат ба дигарон бетараҳҳум аст; бешафаққат, сахтгир; золим, ситамгар.

Қатли ин хаста ба шамшери ту тақдир набуд,
Варна ҳеҷ аз дили бераҳми ту тақсир набуд. *Ҳофиз*

Ҳамчунин бераҳму сангиндил, ки ҷонони ман аст,
Кай дили ӯ сӯзад аз доғе, ки бар ҷони ман аст.
*Ҳилолӣ*

**БЕРАҲМАТ** بی‌رحمت *ниг.* **бераҳм.**

Ҷаҳонсӯзу бераҳмату хиракуш,
Зи талхиш рӯи ҷаҳоне туруш. *Саъдӣ*

**БЕРАҲМӢ** بی‌رحمی бешафаққатӣ, сахтгирӣ; зулму ситамгарӣ.

Раийят дарахт аст, агар парварӣ,
Ба коми дили дӯстон бар хӯрӣ,
Ба бераҳмӣ аз беху бораш макан,
Ки нодон кунад ҳайф бар хештан. *Саъдӣ*

**БЕРАҲӢ** بی‌رهی *ниг.* **бероҳӣ.**

**БЕРИВОҶӢ** بی‌رواجی пешравию тараққӣ ва равнақ надоштани чизе, касодӣ.

Беривоҷии ҳунар бин, ки ман аз даври фалак
Ранҷи бисьёр кашам дар тамаи музди қалил.
*Шоҳин*

**БЕРОНА** بیرانه вайрона, хароба.

*Дар ин берона ақл онро писандад,*
*Ки дар вай рахт бандад, дил набандад.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕРОҲ||БЕРАҲ** بی‌راه || بی‌ره 1. касе, ки роҳро гум кардааст, гумроҳ; *маҷ.* касе, ки бо роҳи рост ва дуруст намеравад.

Ки диниш зи тангӣ паноҳ оварад,
Чу бероҳ гардӣ, ба роҳ оварад. *Абӯшакури Балхӣ*

**бероҳ кардан** гумроҳ кардан, аз роҳи рост ва дуруст баровардан.

Нигаҳ дор аз омезгори бадаш,
Ки бадбахту бераҳ кунад чун хадаш. *Саъдӣ*

2. роҳи чапғалат, роҳи ғайри маъмул, роҳи ғайри ом.

Сипоҳи Фаредун чу огаҳ шуданд,
Ҳама сӯи он роҳи бераҳ шуданд. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* берун аз одат, берун аз қонун.

...Ва низ ҷамоате қавидастон бар эшон илхоҳ натавонанд кард, ки бероҳ ва номашрӯъ суолот кунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БЕРОҲӢ||БЕРАҲӢ** بی‌راهی || بی‌رهی 1. набудани роҳ дар ҷое, бетариқӣ; 2. гумроҳӣ.

Бероҳӣ аз ҳад гузашт, теғи сиёсат бикаш,
Дарди сари ошиқон-т дур кун аз роҳи хеш. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* каҷравӣ, бадкирдорӣ.

Оламлаиоҳ хабари бероҳии бародар нисбат ба шоҳи Нури олам шунид. *«Таърихи Фариштa»*

**БЕРУН||БИРУН||БУРУН** بیرون || برون 1. хориҷ аз ҳудуди чизе; *муқобили* **дарун** 1.

Сари моя кард оҳани обгун,
К-аз он санги хоро кашидаш бирун. *Фирдавсӣ*

Бар забон ҳар гаҳ сухан з-он ҷомагулгун меравад,
Дар ҳавояш мурғи дил аз сина берун меравад.
*Махфӣ*

**берун додан** зоҳир кардан; падид овардан.

Дили пурхунам агар обила берун медод,
Аз гуҳар бодияро домани дарьё мекард. *Соиб*

**берун кардан** *а) хориҷ кардан, дур кардан; афгандан.*

Ин аст насиҳату васияти ман бар ту ва ман аз гардани худ берун кардам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) кашидан (либосро аз бадан).

... Ҷома берун кард, каждуме дар ҷомаи ӯ буд. *Авфӣ*

[Муқаннаъ] ба наздики он танӯр рафт ва ҷома берун кард. «*Таърихи Наршахӣ*»

**берун рафтани серӣ** *аз касе* аз хотири касе баромадани серӣ, бисьёр гуруснагӣ кашидани касе.

Берун рафт серӣ зи хурду калон,
Ба мӯру малах шуд баробар дахон. *Сайидо*

**берун шудан** аз ҳудуди чизе баромадан, хориҷ шудан.

Гӯиям ҳар дам ки берун шав зи шаҳри мо, Камол,
Ин самарқандигариҳо бо хуҷандӣ то ба кай?
*Камоли Хуҷандӣ*

2. он чӣ дар хориҷи чизе воқеъ аст.

Бесабаб Маҷнун ватан дар гӯшаи вайрон надошт,
Бар гирифторон фазои хонаву берун якест.
*Махфӣ*

**берун аз ...** ба ғайр аз..., ба ҷуз аз...

Берун зи аҷал чу нест коре,
То нест аҷал, бикӯш боре. *Хисрави Деҳлавӣ*

**берун аз шумор** аз ҳад зиёд, беандоза, беҳисоб.

Берун зи шумор дошт хайле,
Доим ба шикор дошт майле. *Ҳилолӣ*

◇ **берун омадан** *бар касе* зид ва муқобил баромадан, шӯриш кардан ба касе, хуруҷ кардан.

Ин хабар [ба] Ҳаҷҷоҷ расид, андӯҳаш омад... навишт ба Абдулмалик ва савганд хӯрд, ки агар маро аз Ироқ боз кунӣ, ин мардумон бар ту берун оянд. «*Таърихи Табарӣ*»

**БЕСАБОТ** بی‌ثبات ноустувор, нопойдор; ◇ **бесаботу бемаҳал** нопойдор ва муваққатӣ.

Ба чашми ақл дар ин раҳгузори пурошӯб
Ҷаҳону кори ҷаҳон бесаботу бемаҳал аст. *Ҳофиз*

**БЕСАЛАБ** بی‌سلب белибос, урьён, бараҳна.

Маъҷуни муфарреҳ бувад ин тангдилонро
Май, бесалабонро ба зимистон салаб ин аст.
*Манучеҳрӣ*

**БЕСАНГ** بی‌سنگ сабук; беэътибор; бетоқат, беқарор.

Мани бесанги хокӣ монда дилтанг,
На дар хокам-дар осоиш, на дар санг. *Низомӣ*

**БЕСАР** بی‌سر мурда ва ё кушта.

Бар он сон, ки омад, ҳамеҷуст роҳ,
Ки то бесар орад саре бокулоҳ. *Фирдавсӣ*

Лашкари фалокатасари он аксар бесар гаштанд.
«*Фатҳнома*»

◇ **бесару бун** бесаранҷом, бесомон, бетартиб.

Ба пои хум сари худ гар намениҳӣ, Шоҳӣ,
Умеди айш мадор аз ҷаҳони бесару бун. *Шоҳӣ*

**бесару по** бесаранҷом; саросема, овора, парешон, саргардон.

Бесару по давид ҷониби боғ,
Ки чаро шуд Ҳумой ҳамдами зоғ?! *Мушфиқӣ*

Аз доираи чарх кашидам сари ҳиммат,
То чанд кашам миннати ҳар бесару поро. *Фузулӣ*

**бесару сомон** бесаранҷом, парешонаҳвол.

Дорам аз зулфи сиёҳаш гила чандон, ки мапурс,
Ки чунон з-ӯ шудаам бесару сомон, ки мапурс.
*Ҳофиз*

**БЕСАРАНҶОМ** بی‌سرانجام бесару нӯг, бетартиб, парешон.

... Ба калимоти нофарҷому мақолоти бесаранҷоми вай илтифот намекард. «*Равзат-ус-сафо*»

Қосид чу бирафту бурд пайғом,
Овард ҷавоби бесаранҷом. *Шоҳин*

**БЕСАРАНҶОМӢ** بی‌سرانجامی бетартибӣ, парешонаҳволӣ.

Ниҳояти бесаранҷомӣ ба ҳоли мардум роҳ ёфта буд. «*Таърихи Фаришта*»

Шаш чиз бе шаш чиз камтар ёфта шавад: моли дуньё бе мастию ғурур ва пирӯзии ҳавову ҳавас бе меҳнату бесаранҷомӣ ва сӯҳбати занон бе расвой.
«*Нигори дониш*»

**БЕСАРФА** بی‌صرفه бефоида; беҳуда, бемаънӣ.

Ғаюрона бикшод лаб дар ҷавоб
Ба гуфтори бесарфаи носавоб. *Ҳотифӣ*

Ҳамлаи бесарфа макун дар набард,
Кушта басе гашт зи номард мард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕСАРӢ** بیسری бетартибӣ, бесаранҷомӣ.

Бесарӣ андар ҳама ҷо ҳаст айб,
Хоса ба роҳе, ки кашад сар ба ғайб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕСАТР** بی‌ستر бепарда; белибос, бараҳна, урьён.

Чу ботил сароянд, магмор гӯш!
Чу бесатр бинӣ, басарро бипӯш! *Саъдӣ*

**БЕСИККА** بی‌سکه 1. пуле, ки сикка надорад; 2. *маҷ.* беқадру эътибор; номаълуму номашҳур; гумном.

... Ки бесиккаеро чӣ ёро бувад,
Ки ҳамсиккаи номи Доро бувад. *Низомӣ*

**БЕСИПОС** بی‌سپاس қадрношинос ва бадикунанда дар ҳаққи касе, ки ба вай некӣ кардааст; ҳақношинос, ношукр, кӯрнамак.

Гуфтам: Дун асту бесипос ва сифлаву ноҳақшинос, ки ба андак тағъири ҳол аз маҳдуми қадим баргардад ва ҳаққи неъмати солҳо дарнавардад.
*Саъдӣ*

**БЕСОМОН** بی‌سامان 1. бетартиб, парешон.

Боз гул меояду дил дар бало хоҳад фитод,
Шӯрише дар ҷони бесомони мо хоҳад фитод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Мирон Муҳаммадшоҳ шикаст ёфта парешон ва бесомон ба Осер рафт. «*Таърихи Фаришта*»

2. *маҷ.* аз ғайри риояи тартибу қоида (коркунанда ё рафторкунанда).

Оқибат Ҳомони бесомони дун
Рой пеш оварду кардаш раҳнамун. *Румӣ*

**БЕСУКУН** بی‌سکون беқарору беором.

Ҳар ҷо, ки дилест дар ғами ту,
Бесабру қарору бесукун бод! *Ҳофиз*

Ақл аз ҳаваси ту беқарор аст,
Дил дар талаби ту бесукун аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**БЕСУРОК** بیسراک шутури ҷавони бақувват; хачир.

Корвоне бесурокам дод ҷумла боркаш,
Корвоне дигарам бахшид бухтӣ ҷумла ранг.
*Фаррухӣ*

Шутур низ ҳам ноқаи бесурок
Шитобанда чун боду аз гард пок. *Низомӣ*

**БЕСУТУН** بیستون **1.** иморате, ки сутун надорад; **2.** номи кӯҳест дар наздикии Кирмоншоҳ, ки бар он нақшу нигор ва хатҳои мехии қадими форсӣ кандакорӣ шудааст.

Дар Бесутун зи нолаи ман гар садо фитад,
Нолад зи дард кӯҳ ҷудо, кӯҳкан ҷудо. *Ҷомӣ*

**БЕСӮ** بیسو *киноя аз* худо.

Ҳар касе рӯе ба сӯе бурдаанд
В-ин азизон рӯ ба бесӯ кардаанд. *Румӣ*

**БЕСӮЗ** بی‌سوز бедарду алам; беғам.

Хотири бесӯз бувад пурхарош,
Мардуми пурсӯз бувад мехрпош. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕТАВОН** بی‌توان бекуввват, бекудрат, нотавон, заиф, суст.

Ҳар он кас, ки буданд пиру ҷавон,
Зану мард гашта ҳама бетавон. *Фирдавсӣ*

**БЕТАВФИҚ** بی‌توفیق **1.** *д.* он ки худо мададгораш нест; **2.** *маҷ.* бадкор, бадахлоқ.

Дузди бетавфиқ ибриқи рафиқ бардошт, ки ба таҳорат меравад ба ғорат мерафт. *Саъдӣ*

**БЕТАДБИР** بی‌تدبیر ноҳушманд, ноӯҳдабаро дар муносибат ва муомила бо одамон.

Яке аз ҷуласои бетадбир насиҳаташ оғоз кард. *Саъдӣ*

**БЕТАМИЗ** بی‌تمیز **1.** неку бадро аз ҳам фарқ накунанда, нофаҳм.

Азизи бетамиз ба фармудаи зани худ ӯро [Юсуфро] ба зиндон боз дошта... *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** беақл, аҳмақ.

Мискин хар агарчи бетамиз аст,
Чун бор ҳамебарад, азиз аст. *Саъдӣ*

Агар бетамизам дар аҳли хирад,
Чу умрам намонад, кӣ номам барад? *Хоҷу*

**БЕТАҲ** بی‌ته **1.** чизе, ки тагаш маълум нест; чуқур, амиқ.

Бар ду чашми ман нишину лангари хубӣ фикан,
Дидаи хунгаштаам чун оби дарьё бетаҳ аст.
*«Баҳори Аҷам»*

**2.** *маҷ.* беасос; беҳуда.

Аҳмадхон ин суханро бетаҳ ва ҳашв дониста аслан ба он розӣ нашуд. *«Таърихи Фаришта»*

**БЕТОБ** بیتاب **1.** он чӣ печу тоб надорад; **2.** бесабру тоқат; беқарор, ноором.

Даст аз ту менашӯяму андар ғами ту халқ
Даст аз мани шикастаи бетоб шустаанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чунон дорад маро ҳаҷри ту бетоб,
Ки гардун з-изтиробам гашта симоб. *Ҳозиқ*

**БЕТОБӢ** بیتابی бесабрӣ, бетоқатӣ; беқарорӣ.

Ногоҳ подшоҳ Муҳаммадшоҳ... бетобӣ карда, ҷамъе аз сулаҳо ва уламоро ба ҷиҳати сулҳ фиристод. *«Таърихи Фаришта»*

Ба рангинии ҷилваи гулрухон,
Ба амвоҷи бетобии ошиқон! *Бедил*

**БЕТОҚАТӢ** بیطاقتی бесабрӣ; беқарорӣ.

Макун бетоқатӣ, чанде таҳаммул кун ту, парвона,
Ки шамъ аз чеҳраафрӯзӣ бисоти анҷуман гирад.
*Махфӣ*

Чу бетоқатӣ дар дилаш кор кард,
Ба пайғамбараш арз изҳор кард. *Бедил*

**БЕТӮШ** بی‌توش бекуввват, безӯр, нотавон.

Аз он пас, ки бетӯшу беҷонш кард,
Бар он оташи тез бирьёнш кард. *Фирдавсӣ*

Гашт он тани нозуки қасабпӯш
Чун тори қасаб заифу бетӯш. *Низомӣ*

**БЕТӮША** بی‌توشه **1.** касе, ки дар сафар бо худ хӯрданӣ ва нӯшиданӣ надорад, бе зоди роҳ.

Гар ҳама зарри ҷаъфарӣ дорад,
Марди бетӯша бар нагирад ком. *Саъдӣ*

**2.** беозуқа, бехӯрок; бенаво.

Ба оҳе, ки бардошт бетӯшае,
Фурӯ рехт аз манзараш гӯшае. *Низомӣ*

**БЕФАРЗОНА** بی‌فرزانه бедонишу ҳикмат.

Халқ мегӯянд ҷоҳу мансаб аз фарзонагист,
Гӯ мабош инҳо, ки мо риндони бефарзонаем.
*Саъдӣ*

**БЕФАРМОН** بی‌فرمان нофармон, саркаш.

На ба фармони ман аст ин дили маъшуқапараст,
Ҳама фарьёд маро з-ин дили бефармон аст.
*Муиззӣ*

Мегуфт бо ман тарзабон: Гар ҷон диҳӣ, ёбӣ амон.
Ман мекунам фармон ба ҷон, он ёри бефармон куҷо? *Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕФАРҲАНГ** بی‌فرهنگ бедониш; бемулоҳиза.

Зулайхо аз ҷавоби ӯ барошуфт,
Ба сарҳангони бефарҳанг мегуфт... *Ҷомӣ*

**БЕФАРҶОМ** بی‌فرجام беоқибат, бенатиҷа, бефоида.

Мушфиқӣ, тоси фалакро нест имкони даранг,
Сарфи ҷоми бода гардон умри бефарҷомро.
*Мушфиқӣ*

**БЕФУРӮЗ** بی‌فروز бенур; бесафо; *маҷ.* бетамиз.

Баҳри истибқои ҳайвон чанд рӯз
Хонда илмаш аҳмақони бефурӯз. *Румӣ*

**БЕХ** بیخ **1.** решаи асосии наботот.

Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гарояд нахуст. *Фирдавсӣ*

Дарахт падид омад ва онро бех ва соқ ва барг ва бор пайдо шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**бех баркандан** решакан кардан; *маҷ.* несту нобуд кардан.

Тамаъро аз қаноат бех баркан,
Талабро аз таваккул шох бишкан. *Ҷомӣ*

**бех задан (ё кардан)** реша давондан.

Гарчи дар ҳар ҷигаре дарду ғамат бехе зад,
*Ки шаборӯзӣ чун зикри ту дар нашву намост.*
*Анварӣ*

Дарахти карам ҳар куҷо бех кард,
Гузашт аз фалак шохи болои ӯ. *Саъдӣ*

**аз бех кандан (ё баровардан, баркашидан)** бо реша кандан, кашида гирифтан.

Сарсари ҳаҷри ту, эй сарви баланд,
Решаи умри ман аз бех биканд. *Рӯдакӣ*
Агар зи боғи раият малик хӯрад себе,
Бароваранд ғуломони ӯ дарахт аз бех. *Саъдӣ*

**аз беху бор афгандан** решакан кардан; *маҷ.* суст, нотавон ва оҷиз гардонидан.
Ғамзаҳот аз беху аз борам фиганд,
Ишваҳот аз хону аз монам бибурд. *Анварӣ*

**аз беху бор кандан** аз бех кандан, решакан кардан.
Раият дарахт аст, агар парварӣ,
Ба коми дили дӯстон бар хӯрӣ.
Ба бераҳмӣ аз беху бораш макан,
Ки нодон кунад ҳайф бар хештан. *Саъдӣ*

**2.** ниҳол, дарахт.
Барандоз бехе, ки хор оварад,
Дарахте бипарвар, ки бор оварад. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* асл, асос; буньёд.
Борам андӯҳ рехту бехам ғам шикаст,
Гарна боре беху боре доштам. *Хоқонӣ*
Насли фасоди инон мунқатеъ кардан ва бехи таборашон баровардан авлотар аст. *Саъдӣ*

**беху бун** аслу асос; буньёд.
Даври гардун гусаст беху бунам,
Марги ёрон шикаст болу парам. *Хоқонӣ*

◇ **бехи пашм** *киноя аз* гӯшт.
Аз олами маош се неъмат гузидаанд:
Рӯи никӯю шираи ангуру бехи пашм. *Низорӣ*

**бехи** *чизе аз* **бун баровардан** несту нобуд кардан.
Мукофоти душман ба молиш макун,
Ки бехаш баровард бояд зи бун! *Саъдӣ*

**беху шохи** *чизе* **баркандан** *киноя аз* несту нобуд кардан, чизеро тамоман барҳам задан.
Бисӯзам нигорида кохи туро,
Зи бун барканам беху шохи туро. *Дақиқӣ*

**БЕХАБАР** بی‌خبر **1.** касе, ки аз чизе хабар надорад, ғофил.
Бигӯ, ки чанд шавӣ бехабар зи мастии ишқ,
Касе, ки мастияш аз ишқ нест, бехабар аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*
Паймонае бинӯш, ки даврон ғанимат аст,
Эй бехабар зи ҳастии паймони зиндагӣ! *Шоҳин*

**2.** *киноя аз* зоҳид, шайх, эшон.
Дар назарбозии мо бехабарон ҳайронанд,
Ман чунинам, ки намудам, дигар эшон донанд.
*Ҳофиз*
Сад чок шуда синаву сад пора шуда ҷон
В-ин бехабарон ҷома даридан нагузоранд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕХЕШ** بیخویش бехуд, аз худ бехабар; сахт ошуфта ва парешонҳол; *муқ.* **бехуд** 1.
Маро бояд чунин бехеш будан,
Зи ҳаҷри сарви худ дилреш будан.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БЕХЕШТАН** بیخویشتن *ниг.* **бехеш.**
Ҳикояти рӯбоҳе муносиби ҳоли туст, ки дидандаш гурезон ва бехештан афтону хезон. *Саъдӣ*

**БЕХКАН** بیخ کن аз бех кананда; *маҷ.* хароб ва нобудкунанда.
Сарсари маргро бибин, чӣ фан аст,
Саршикан, бехкан, самарфикан аст. *Ҷомӣ*

**БЕХОБӢ** بیخوابی дар вақташ хоб накардан, бедории давомдор, бедорхобӣ.
Шабе дар биёбони Макка аз бехобӣ пои рафтанам намонд. *Саъдӣ*
Чунин, к-аз бодаи ишрат ба хоби мастии шабҳо,
Чӣ донӣ меҳнати бехобии шабзиндадоронро.
*Ҷомӣ*

**БЕХОСТ** بی‌خواست нохост, баногоҳ.
Ба гавҳар гар задӣ бехост дасте,
Таассуф дар дилаш мисқаб шикастӣ. *Нозим*

**БЕХОСТА** بی‌خواسته бесарват, бепулу мол.
Нур аз кавокиб хоста, дуд аз ҷаҳон бархоста,
Чун мардуми бехоста олам зи рутбат бенаво.
*Муиззӣ*

**БЕХТАН** بیختن **1.** аз ғарбел гузаронидан, элак кардан (орд, ғалла ва ғ.), аз тӯр, дока ва ғ. гузаронидан.
Бӯи Лайлӣ, ки зи худ ёфт ҳамон дам Маҷнун,
Хоки ҳастиш ба ғирболи фано бехта буд.
*Ибни Ямин*
Битарс аз новаки оҳе, ке мебезад бало бар ту,
Кунад ғирбол чархи чанбариро захми пайконаш.
*Ҷомӣ*

**2.** афшондан, пошидан.
Ба фарқи сар ба панҷа хок мебехт,
Сиришк аз дидаи намнок мерехт. *Ҷомӣ*
Шамолаш гар бигардад, мушк резад,
Ҳавояш чун биҷунбад, атр безад. *Хоҷӯ*

**БЕХУД** بیخود **1.** аз худ бехабар, бисьёр ошуфта ва парешон, шӯрида, ба ҳаяҷон омада; *муқ.* **бехеш.**
Мо бехудон зи ғафлати худ пай набурдаем,
Чашм ошно нашуд, ки чӣ ранг аст хобро. *Бедил*
Сипоҳе масти ҷоми хуш дар базм,
Ва лекин бехуду девона дар разм. *Ҳозиқ*

**2.** бешуур, беҳуш (аз мастӣ, хоб ва ғ.).
Умрҳо май хӯрдию бехуд шудӣ,
Бандаи фармони неку бад шудӣ. *Ҷомӣ*
Бар сари бехудони хоби баҳор
Соя гардад фитодани девор. *Бедил*

**БЕХУДӢ** بیخودی **1.** аз худ бехабарӣ; шӯридагӣ, изтироб.
Ман мурғи нимбисмили теғи муҳаббатам,
Дар ман нигар, ки бехудию изтироб чист.
*Мушфиқӣ*

**2.** бешуурӣ, беҳушӣ (аз мастӣ, хоб ва ғ.).
Ид шуд, риндон барои бехудӣ май мехӯранд,
Бехуде гар май бинӯшад, соқӣ андар ҷоми ӯст.
*Мӯҳьӣ*

**3.** аз ҳадди худ таҷовуз кардан, худписандӣ.
Накунам бехудию худкомӣ,
Чун шудам пухта, кай кунам хомӣ. *Низомӣ*

**4.** дар тасаввуф — аз худ гузаштан, маҳву фонӣ шудан аз вуҷуду ҳаяҷон.
Агар марди роҳӣ, зи худ даргузар,
Ба манзилгаҳи бехудӣ баргузар. *Хоҷу*

**БЕЧОРА** بیچاره касе, ки барои беҳбудии кори худ чора ва илоҷ надорад; оҷиз ва дармонда.
Амир Исмоил гуфт: Чӣ хоҳед аз ин бечорагон, бимонед, то ба мулки хеш бираванд, эшон ҳаргиз ба ҳарби шумо боз наёянд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ман, ки дар тадбири ғам бечораам,
Чораи он ғамгусорон ёд бод! *Ҳофиз*

Аз Мушфиқии дилшуда бечоратаре нест,
Бо ӯ ҳама кас душману ӯ бекасу танҳо. *Мушфиқӣ*

**БЕЧОРАГӢ** بیچارگی 1. оҷизӣ, дармондагӣ.

Туӣ дармони дардам дар ҷаҳон бас,
Дар ин бечорагӣ фарьёди ман рас. *Фахриддини Гургонӣ*

Аз вай ҳама мастию ғурур асту такаббур
В-аз мо ҳама бечорагию аҷзу ниёз аст. *Ҳофиз*

2. тангаҳволӣ; камбағалӣ.

Тан ба бечорагию гурсинагӣ
Бинеху даст пеши сифла мадор. *Саъдӣ*

**БЕЧУН** بیچون 1. бемонанд, беназир; 2. *д.* яке аз ному сифатҳои худо.

Рӯзгоре зи хеш берун буд,
Ҳайратободи сунъи бечун буд. *Бедил*

**БЕШ** بیش 1. бисьёртар, зиёдтар, афзун, зиёда.

Фурӯғи рухашро, ки ҷон барфурӯхт,
Дар ӯ беш диду дилаш беш сӯхт. *Фирдавсӣ*

Ба харворҳо қундузи теғдор,
Самури сияҳ низ беш аз шумор. *Низомӣ*

2. бисьёр: *муқобили* **кам** 1.

Ҳанӯз ҳаққи ман назди ту беш хоҳад буд. *Савдо*

Беш хӯрдан қавӣ кунад гардан,
Лек зирак шавӣ зи кам хӯрдан.*

**бешу кам** каму зиёд; *маҷ.* ҳар чиз, ҳар боб, ҳар хусус.

Шабу рӯз буданд бо ӯ ба ҳам,
Задандӣ ҳаме рой бар бешу кам. *Фирдавсӣ*

**аз бешу кам рафтани сухан** аз ҳар боб ва ҳар хусус гуфта шудани сухан.

Чунон буд, ки буданд рӯзе ба ҳам,
Сухан рафт ҳар гуна аз бешу кам. *Фирдавсӣ*

**БЕША** بیشه ҷангал, дарахтзори табиӣ ва худрӯ.

То мард сухан нагуфта бошад,
Айбу ҳунараш ниҳуфта бошад,
Ҳар беша гумон мабар, ки холист,
Шояд, ки паланг хуфта бошад. *Саъдӣ*

**БЕШАФАҚ(Қ)АТ** بی‌شفقت бераҳм, номушфиқ, номеҳрубон.

Ашки ман ранги шафақ ёфт зи бемеҳрии ёр,
Толеи бешафақат бин, ки дар ин кор чӣ кард! *Ҳофиз*

**БЕШАҲРӢ** بی‌شهری аз шаҳр(-и худ) ҷудо ва дур будан; дурӣ аз ватан, ғарибӣ.

Кунун худ дилш лахте мустаманд аст,
Ба танҳоиву бешаҳрӣ нажанд аст. *Фахриддини Гургонӣ*

**БЕШТАР** بیشتر бисьёртар, зиёдатар, афзунтар.

Эй ба ту майли дилам ҳар нафасе бештар,
Хубии ту ҳар замон бештар аз пештар. *Ҳилолӣ*

**БЕШУМОР||БЕШУМАР** بی‌شمار||بی‌شمر беҳисоб, аз доираи ҳисоб берун, аз ҳад афзун.

Ниҳоли душманӣ баркан, ки ранҷи бешумор орад,
Дарахти дӯстӣ биншон, ки коми дил ба бор орад. *Ҳофиз*

Гар ӯ бешумар солиён бишмурад,
Ба душман расад тахт, чун бигзарад. *Фирдавсӣ*

**БЕШӢ** بیشی 1. афзоиш, зиёдат, афзунӣ.

Чу чизе з-ин ки дорӣ, беш хоҳӣ,
Зи бешӣ хостан ёбӣ табоҳӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

2. *маҷ.* зиёдаталабӣ.

Ҳама талхӣ аз баҳри бешӣ бувад,
Мабодо, ки бо оз хешӣ бувад! *Фирдавсӣ*

**БЕЪР** *а.* بئر чоҳ, чоҳи об.

Ва он ҷо ду чоҳ аст, якеро беъри расул гӯянд ва якеро беъри Алӣ. *Носири Хисрав*

**БЕЪСАЛҚАРИН** بئس‌القرین чӣ дӯсти бад! чӣ ҳамдами бад! чӣ ҳамсӯҳбати бад!

Боз бифристодат он шери арин
Сӯи ман аз макр, эй беъсалқарин! *Румӣ*

**БЕҒАМ** بی‌غم касе, ки ғаму ғусса надорад, холӣ аз андуҳ.

Дар ин дуньё касе беғам набошад,
Агар бошад, банӣ-одам набошад.*

**БЕҒАМӢ** بیغمی ғам надоштан, осудахотирӣ.

Беғамӣ хуш вилоятест, валек
Зери фармони кас намеояд. *Анварӣ*

**БЕҒАШ** بی‌غش 1. беомезиш, комилъиёр, соф, холис, сара (дар бораи тиллову нуқра); 2. соф, бедурд, ноб (дар бораи шароб).

Шароби беғашу соқии хуш — ду доми раҳанд,
Ки зиракони ҷаҳон аз камандашон нараҳанд. *Ҳофиз*

3. *маҷ.* бериё, бемакру ҳила, покдил.

Сафои бодаву рухсори сода хушам бурд,
Шаробу соқии мо ҳар ду беғаш афтодаст. *Ҳилолӣ*

**беғаш будани нақди** *касе* бериё, бемакру ҳила ва покдил будани касе.

Нақди сӯфӣ на ҳама софиву беғаш бошад,
Эй басо хирқа, ки муставҷиби оташ бошад. *Ҳофиз*

**БЕҒӮЛА** بیغوله 1. кунҷ ва гӯшаи хона.

Ҷаҳон тоза гардад чу хуррам биҳишт,
Шавад хуб саҳрову беғӯла зишт. *Низомӣ*

2. кунҷ ва гӯшаи саҳро ва ё кӯҳ; ғор.

**БЕҒӮЛАНИШИН** بیغوله‌نشین 1. гӯшанишин; 2. ғорнишин.

Беғӯланишини кӯҳу ҳомун,
Машҳур ба номи нек Маҷнун. *Шоҳин*

**БЕҚАДР** بیقدر он кӣ қадру қимату эътибор надорад.

Ба боли хоксориҳо бувад парвози ғурбатҳо,
Ки мили сурма беқадр аст, чун аз сурмадон ранҷад. *Шавкат*

**БЕҚАЙД** بی‌قید 1. озод аз тааллуқоти дуньё.

Рифъат ар хоҳӣ, Фузулӣ, чун фалак беқайд бош,
Бар замин зан, — гар чу хуршедат бувад бар фарқ тоҷ. *Фузулӣ*

2. *маҷ.* лоқайд, касе, ки ба қонун ва расму қоида риоя намекунад; бададо, бадрафтор.

**БЕҚАРИН** بيقرين беназдик; *маҷ.* бемонанд, бемисл, беҳамто.

Ту осмонию ҳунари ту Аторуд аст
В-он беқарин лиқои ту чун моҳи осмон.
*Манучеҳрӣ*

**БЕҚАРОР** بی‌قرار 1. доимо дар ҳаракат ва ҷунбиш буда.

Дид чаъди беқарораш бар узор,
З-орзуи васли ӯ шуд беқарор. *Ҷомӣ*

Ба соғар зи ҳар мавҷаи беқарор,
Рагу решаи мастӣ аст устувор. *Бедил*

2. музтариб, безобита, бетоқат ва беором.

Шӯхӣ макун, ки мурғи дили беқарори ман
Савдои доми ошиқӣ аз сар ба дар накард. *Ҳофиз*

Қадом дил, ки ту ғамза задӣ, фигор нашуд,
Қадом кас, ки туро диду беқарор нашуд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕҚИЁС** بی‌قیاس 1. аз фаҳму идрок ва муқоиса берун; 2. *беандоза, аз ҳад афзун.*

Корвоне дар замини Юнон бизаданд ва неъмати беқиёс бибурданд. *Саъдӣ*

Эй зи хулқат табъ лутфи беқиёс афрошта
В-эй зи лутфат дил нашоти ҷовидон бардошта.
*Савдо*

**БЕҚИМАТ** بی‌قیمت беарзиш, беқадр.

Ҳамоно ки дар Форс иншои ман
Чу мушк аст беқимат андар Хутан. *Саъдӣ*

**БЕҲ I** به 1. хубтар, нектар, писандидатар.

Беҳ аз ганҷи дониш ба гетӣ куҷост?
Қиро ганҷи дониш бувад, подшост. *Асадӣ*

Ҳар кӣ ба хас кард қаноат, — хасест,
Беҳталабӣ кун, ки беҳ аз беҳ басест! *Ҷомӣ*

Беҳ аст аз рӯи некӯ номи некӯ. *Зарбулмасал*

**беҳ шудан** хуб шудан, дуруст шудан; саломат шудан, сиҳат ёфтан.

Порсоеро дидам бар канори дарьё, ки захми паланг дошт во ба ҳеҷ дору беҳ намешуд.
*Саъдӣ*

Дарди ушшоқ зи дармони касе беҳ нашавад,
Хоса дарде, ки насиби дили ғамноки ман аст.
*Ҳилолӣ*

Беҳ шуд, ки ёфт бӯи суман бодро табиб.
*Восифӣ*

2. одами нек.

Ё беҳу беҳгӯй шаву беҳ шунав,
Ё раҳи гунгону карон гиру рав!
*Хисрави Деҳлавӣ*

Эй беҳонро ба бад биёзурда
В-он чӣ беҳ буд, бо бадон карда ... *Саноӣ*

**БЕҲ II** به навъе аз меваҳои хушбӯи себмонанд, обӣ.

Пас аз муддате боз омад, ҳалқи довудӣ мутағайир шуда ва ҷамоли юсуфӣ ба зиён омада, бар себи занахдонаш чу беҳ гарде нишаста. *Саъдӣ*

Мабош зоиқапардози имтиёзи ҳавас,
Чу боғ нест дар амлоки ту чи нору чи беҳ. *Бедил*

**БЕҲАД(Д)** بی‌حد 1. беинтиҳо, бепоён; беканор.

Роҳҳои мухталиф меронадаш,
То расонад сӯи баҳри беҳадаш. *Румӣ*

2. беандоза; бешумор, аз ҳисоб берун.

Дар шумор арчи наёвард касе Ҳофизро,
Шукр, к-он меҳнати беҳадду шумор охир шуд.
*Ҳофиз*

Ғудомон беҳад аз гурҷию зангӣ,
Ҳама бар каф туфангони фарангӣ. *Ҳозиқ*

**БЕҲАЙСИЯТӢ** بی‌حیثیتی беқадрию беэътиборӣ.

Аз тифлӣ ва нотаҷрибагӣ ва беҳайсиятии подшоҳ чашмзахми азиме ба номӯси темурия расид.
*«Хизонаи омира»*

**БЕҲАМИЯТ** بی‌حمیت касе, ки ору номӯс надорад; бешараф, сифла, нокас.'

Аз он беҳамият бибояд гурехт,
Ки номардияш оби мардон бирехт. *Саъдӣ*

**БЕҲАМОЛ** بی‌همال бешарик ва беанбоз; бемислу монанд, беҳамто.

Дар иродат бешабеҳу дар машийят бешарик,
Дар иҷобат беназиру дар иноят беҳамол. *Муиззӣ*

**БЕҲАНҶОРӢ** بی‌هنجاری бероҳӣ, бетариқӣ; *маҷ.* норосткорӣ; бадмуомилагӣ.

Раоёи Дакан аз тағьири Қутлуғхон ва беҳанҷории эшикдорон музтариб гашта, баъзе ҷалои ватан намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**БЕҲАСР** بی‌حصر беҳад, номаҳдуд; бешумор, аз ҳад зиёд.

Сутур афзун зи мӯи чорпоён,
Шутур беҳаср чун хори биёбон. *Нозим*

**БЕҲАФТОД||БЕҲУФТОД** بهافتاد||بهاوفتاد салоҳ ва беҳбудӣ, хушҳолӣ.

Ба ҳукми назар дар беҳуфтоди хеш
Гирифтанд ҳар як яке роҳ пеш. *Саъдӣ*

Маломате, ки кунандам, аз он чӣ хезад? — Хеҷ.
Агар ба пои ту уфтам, беҳуфтоди ман аст.
*Ҳасани Деҳлавӣ*

**БЕҲБУД** بهبود беҳ будан, офият, тандурустӣ, саломатӣ, сиҳат ва хушаҳволӣ.

Бӯи беҳбуд зи авзои ҷаҳон мешунавам,
Шодӣ овард гулу боди сабо шод омад. *Ҳофиз*

Ман надонам чашми беҳбуд аз куҷо дорам, ки ҳаст
Ишқ бадхӯ, ёр золим, чарх бадсоз инчунин.
*Ҷомӣ*

**БЕҲГУЗИН** به گزين 1. беҳ гузинанда, хуб ва некро интихоб кунанда; 2. *маҷ.* хубӣ ва некӣ варзанда.

Бидон, эй шаҳаншоҳи туркону Чин,
Ҳунарманду равшандилу беҳгузин. *Фирдавсӣ*

**БЕҲИММАТ** بی‌همت беғайрат ва беҷасорат дар роҳи некӣ, беирода; коҳил.

Пеши соҳибҳиммат ин зоҳир бувад:
Ҳар кӣ беҳиммат бувад, мункир бувад. *Ҷомӣ*

**БЕҲИН||БЕҲИНА** بهین||بهینه беҳтарин, хубтарин, нағзтарин.

Он кӣ истиноди инсофаш
Эминиро беҳина буньёд аст... *Анварӣ*

Беҳин коре, ки андар зиндагонист,
Никӯхоҳӣ, ба кас роҳатрасонист. *Носири Хисрав*

**БЕҲИС(С)** بی‌حس беэҳсос, бешуур, аз худ бехабар, муаттал.

Карашмаи ту шаробе ба ошиқон паймуд,
*Ки илм бехабар афтоду ақл беҳис шуд. Ҳофиз*

**БЕҲИФОЗ** بی‌حفاظ аз роҳи ҳавову ҳавас худдорӣ накунанда, беор, бебок.

Дар чини турраи ту дили беҳифози ман
Ҳаргиз нагуфт маскани маълуф ёд бод. *Ҳофиз*

**БЕҲНОНА** بهنانه кулчаи сафед; нони равғанин.

Чу бинҳод он тали савсан зи пеши ман, чунон будам,
Ки пеши гурсина бинҳӣ сариди чарбу беҳнона.
*Ҳаккок*

**БЕҲОСИЛ** بی‌حاصل **1.** бесамар; бенатиҷа; бефоида.

Ранҷи беҳосил мабин дар набзи ошиқ, эй табиб,
Нест дасте бо маризи ишқ Ҷолинусро. *Ҷомӣ*
Хишт бар дарьё задан беҳосил аст.*

**2.** ноком; бетолеъ.

Ману боди сабо мискин, ду саргардони беҳосил,
Ман аз афсуни чашмат масту ӯ аз бӯи гесӯят.
*Ҳофиз*

**БЕҲРӮЗ I** بهروز **1.** хушзиндагӣ, хушбахт.

Аз ин тоқи шашрӯза беҳрӯз кист? *Хоҷу*

**2.** номи яке аз ҷанговарони Баҳроми Гӯр дар «Шоҳнома»-и *Фирдавсӣ.*

Куҷо номи он мард Беҳрӯз буд,
Савори далери дилафрӯз буд. *Фирдавсӣ*

**БЕҲРӮЗ II||БЕҲРӮЗА** بهروز||بهروزه як навъ булӯри кабудранги арзонбаҳо.

Чунон мастам, чунон мастам ман имрӯз,
Ки пирӯза намедонам зи беҳрӯз. *Шамси Табрезӣ*

**БЕҲРӮЗГОР** به‌روزگار хушвақт, хушзиндагӣ, хушбахт.

Ҳаме парваронидаш андар канор,
Бад-ӯ шодмон буду беҳрӯзгор. *Фирдавсӣ*

**БЕҲРӮЗӢ** بهروزی хушвақтӣ, хушбахтӣ.

Зи перӯзӣ ба даст орад ҳама ком,
Зи беҳрӯзӣ ба чанг орад ҳама ном.
*Фахриддини Гурғонӣ*

Сабурӣ мояи фирӯзӣ омад,
Қавитар пояи беҳрӯзӣ омад. *Ҷомӣ*

**БЕҲТАР** بهتر хубтар, нағзтар.

Беҳтар зи бори ҳикмат бар шохи нафс бар нест,
Хуштар зи лафзи доно зӣ оқилон шакар нест.
*Носири Хисрав*

Дар Каъба чӣ меравӣ, дилеро дарьёб,
Беҳтар зи ҳазор Каъба бошад як дил.*

Дар васфи ҷамоли ту надонам чӣ нависам,
Он чӣ ба тасаввур гузарад, беҳтар аз онӣ.
*Шоҳин*

**БЕҲТАРАК** بهترک *шакли тасғири* **беҳтар.**

Реши Фарҳод беҳтарак мебуд,
Гар на Ширин намак напошидӣ. *Саъдӣ*

**БЕҲУД** بیهود *шакли кӯтоҳшудаи* **беҳуда.**

Ҳаст бале аз дарун таваҳҳуми улфат,
Ҳаст бале аз бадан таматтӯи беҳуд. *«Оташкада»*

**БЕҲУДА** بیهوده||بیهده **1.** он чӣ ҳаққу ҳақиқат ва рости надорад, ботил.

Меҳр ҷӯӣ зи ману бемеҳрӣ,
Ҳуда хоҳӣ зи ману беҳудаӣ. *Рӯдакӣ*
Бигӯй он ду нопоки беҳударо,
Ду Оҳирмани мағзполударо. *Фирдавсӣ*

**2.** бефоида, бенатиҷа.
Дило, то кай ҳамеҷӯӣ маниро,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро? *Рӯдакӣ*

**ба беҳуда** ба таври бефоида ва бенатиҷа.

Чаро бояд ин кина оростан,
Ба беҳуда чизе зи ман хостан? *Фирдавсӣ*

**беҳуда гуфтан** суханони бемаънӣ ва бефоида гуфтан, ёва гуфтан, ҳарза гуфтан.

Маҷоли сухан то наёбӣ зи пеш,
Ба беҳуда гуфтан мабар қадри хеш. *Саъдӣ*

**БЕҲУДАГАРД** بیهوده گرد||بیهده گرد сарсарӣ гарданда, оворагард.

Шавкат, куҷост шавқи фузулӣ, ки то абад
Беҳудагарди кӯчаи дилҳо кунад маро. *Шавкат*

**БЕҲУДАГӮ** بیهوده گو||بیهده گو гӯяндаи суханони бемаънӣ, бефоида ва бемавқеъ, сафсатагӯ.

Забони нотиқа дар васфи шавқ нолон аст,
Чӣ ҷои килки бурида забони беҳудагӯст. *Ҳофиз*
*Дил дар ҳами чавгони сари зулфи ту гӯест,*
Ҳар дил, ки ҷуз ин гуфт, бувад беҳудагӯе.
*Камоли Хуҷандӣ*

**БЕҲУДАГӮӢ** بیهوده گوئی||بیهده گوئی сафсатагӯӣ, бефоидагӯӣ.

Чу ӯ парда созад, шавам ҷумла гӯш,
Нишинам зи беҳудагӯӣ ҳамӯш. *Ҷомӣ*

**БЕҲУДАХОРӢ** بیهوده‌خواری||بیهده‌خواری исрофкорӣ.

Чунон низ яксар мапардоз ганҷ,
Ки ой зи беҳудахорӣ ба ранҷ. *Низомӣ*

**БЕҲУЗУР** بی‌حضور **1.** безобита, ноором; парешонхотир, тангдил.

Дар ҷаҳон даҳ чизи душвор аст назди Огаҳӣ,
Қ-аз тасаввур кардани он мешавад бас беҳузур.
*Огаҳӣ*

**2.** нотоб, ранҷур; бемор.

Подшоҳ дар шавволи ҳамин сол тарафи Мевот рафта он вилоятро тохт ва аз он ҷо ба Муҳаммадобод... шитофта, беҳузур шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**БЕҲУЗУРӢ** بی‌حضوری **1.** безобитагӣ, ноoромӣ; парешонӣ; нохушии мизоҷ.

Чун хомаи сабукмағз аз беҳузурии дил
Шуд беш рӯсиёҳӣ дар ҳар суҷуд моро.
*«Баҳори Аҷам»*

**2.** *маҷ.* вафот, марг.

Султон бори дигар... хабари беҳузурии волидаи худ — Маҳдумаи Ҷаҳон[ро] шунида танҳо муовадат ба Деҳлӣ кард ва баъд аз такфину таҷҳиз ва маросими азо боз ба лашкар мулҳақ шуд.
*«Таърихи Фаришта»*

Язид ӯро васият кард, ки... агар туро аз ин беморӣ беҳузурӣ бошад, Ҳасир бинни Намирро халифа кардам. *«Таърихи Табарӣ»*

**БЕҲУНАР** بی‌هنر беистеъдод ва беқобилият.

Муҳол аст, ки ҳунармандон бимиранд ва беҳунарон ҷои эшон бигиранд. *Саъдӣ*

Беҳунар он кӣ дар офоқ касаш нест ҳасуд.*

**БЕҲУФТОД** به‌اوفتاد *ниг.* **беҳафтод.**

**БЕҲУШ||БЕҲӮШ** بی‌هش||بی‌هوش **1.** аз ҳуш рафта, беҳис, бешуур, бехуд, аз худ бехабар.

... Чунонки сурати ӯст, ки як бор дидаам ва беҳуш шудаам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дили беҳӯш чун ба ҷуш омад,
Ҳуспро хуни дил ба ҷӯш омад. *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* моту мабҳут, мафтун, шайдо.

Ҳар он кас, ки аз дур бинад туро,
Шавад беҳушу баргузинад туро. *Фирдавсӣ*

**БЕҲУШӢ||БЕҲӮШӢ** بی‌هشی||بی‌هوشی **1.** дар ҳолати беҳудӣ ва беҳиссӣ будан.

Саросар ҳонду доман кард сад чок,
Зи беҳушӣ фурӯ ғалтид бар хок. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** беақлӣ, нофаҳмӣ.

Чӣ чораст бо ӯ ба ҷуз хомушӣ,
Ситеҳандагӣ бошад аз беҳушӣ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**3.** *маҷ.* мафтунӣ, шайдоӣ.

Ҳар гоҳ к-он париваш дар пеши ман дарояд,
Беҳушие зи рӯяш дар марду зан дарояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БЕҲӢ** I بهی хубӣ, нағзӣ, некӣ; беҳбудӣ.

Чу он ҳадьяро ӯ пазируфта дид,
Расида беҳию бадӣ рафта дид. *Фирдавсӣ*

Он кӣ бар мамлакат заҳир аст ӯ,
Халқро дар беҳӣ башир аст ӯ. *Саноӣ*

**БЕҲӢ** II بهی беҳин, беҳтарин.

Чун беҳӣ мояаш бирафт аз даст,
Ҳар чӣ зуд оядат, зиён пиндор. *Хоқонӣ*

**БЕҲӢ** III بهی *ниг.* **беҳ** II.

**БЕҲӮШ** بی‌هوش *ниг.* **беҳуш.**

**БЕҲӮШӢ** بی‌هوشی *ниг.* **беҳушӣ.**

**БЕҶО** بیجا **1.** бехонаву манзил; **2.** беҳуда, барабас.

Ғам аз гардиши рӯзгорон мадор,
Ки беҷо бигардад басе рӯзгор. *Саъдӣ*

3. бемавқеъ.

Хок бар фарқи ман, аз бӯсаи беҷо-талабӣ
Хотири ёру дили хеш мукаддар кардам. *Шоҳин*

◇ **беҷо сохтан** гуреза кардан, аз мансабу хонаву ҷой дур кардан.

Тоҷиддини Юлдуз... ба Лоҳур шитофта ва ҳокими он ҷоро беҷо сохта мутасарриф гашт.
*«Таърихи Фаришта»*

**БЕҶОДА||БЕҶОД** بیجاده||بیجاد санги сурхранг ва ё зардранг, ки хосияти каҳрабой дорад.

Ба чанг омадаш чанд гуна гуҳар
Чу ёқуту беҷодаву симу зар. *Фирдавсӣ*

Шуд он тахти шоҳиву он дастгоҳ
Зи мо тору пӯдаш чу беҷоду коҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **ду беҷода** *киноя аз* ду лаб.

Ду беҷода бикшоду овоз дод,
Ки шод омадӣ, эй ҷавонмарди шод! *Фирдавсӣ*

**БЕҶОДАГУН** بیجاده‌گون сурхранг, сурх; **беҷодагун гул** гули сурх.

Биё, соқӣ, аз бода ҷоме биёр,
Зи беҷодагун гул паёме биёр! *Низомӣ*

**БЕҶОДАЛАБ** بیجاده‌لب сурхлаб.

На Золу на он моҳи беҷодалаб
Нахуфтанд як ҳафта дар рӯзу шаб. *Фирдавсӣ*

**БЕҶОДАРАНГ** بیجاده‌رنگ сурхранг, сурх.

Дигар рӯз, к-ин бӯри беҷоданранг
Зи паҳлуи шабдез бикшод танг... *Низомӣ*

◇ **лаъли беҷодаранг** *киноя аз* шароби сурх.

Ба заррин қадаҳ лаъли беҷодаранг
Равон бар кафаш соқии шӯху шанг. *Хоҷу*

**сирфи беҷодаранг** шароби сурхи холис.

Биё, соқӣ, он сирфи беҷодаранг
Ба ман деҳ, ки поям даромад ба санг. *Низомӣ*

**ханҷари беҷодаранг** ханҷари хунолуд.

Ба пеши ханҷари беҷодаранги ӯ дар разм
Бувад зи бехатарӣ кӯҳро масобати коҳ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**БЕҶОН** بیجان мурда; кушта; **беҷон кардан** куштан.

Нек саҳл аст зинда беҷон кард,
Куштаро боз зинда натвон кард. *Саъдӣ*

**беҷон шудан** мурдан; кушта шудан.

Ки подоши ин он, ки беҷон шавад,
Зи бад кардани хеш печон шавад. *Фирдавсӣ*

**БИАЙНИҲ||БИАЙНИҲИ** *а.* بعینه худи худаш, айнан ҳамон.

Чашми аз даст рафта гашт дуруст,
Шуд биайниҳ чунонки буд нухуст. *Низомӣ*

Зарра чӣ соя дорад, он соям биайниҳ,
Заррин расан фурӯ кун в-аз чаҳ маро баровар.
*Хоқонӣ*

**БИБӢ** *х.* بی‌بی зани неку ва мӯътабар, хотун, хонум, соҳибаи хона.

Эй нозанин, бибии ман туро ниёзмандӣ расонида мегӯяд, ки дар ин шаҳр ғариб менамой.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

...Ки ҳамешуд ба раҳ кушода гиреҳ
Баҳри бибӣ ба сӯи зоҳиди деҳ. *Саноӣ*

**БИГМОЗ||БАГМОЗ** *т.* بگماز **1.** шароб, май.

Бар ҳама халқ бибанду ба ҳама кас бикушой
Дарҳои ҳадасону хумҳои бигмоз. *Манучеҳрӣ*

Ба бигмоз биншаст як рӯз шоҳ,
Ҳамедун бузургони Эронсипоҳ. *Фирдавсӣ*

Аз ин пас ҳама навбати мост разм,
Туро ҷой тахт асту бигмозу базм. *Фирдавсӣ*

**бигмоз кардан** маҷлиси шаробхӯрӣ барпо кардан.

Яке базм Сом он гаҳе соз кард,
Се рӯз андар он базм бигмоз кард. *Фирдавсӣ*

2. *мач*. пиёлаи шароб.

Онро, ки ба дасти хеш бигмоз диҳӣ,
Иқболи гузаштаро бад-у боз диҳӣ. *Муиззӣ*

**БИДАВ||БАДАВ** بدو: **аспи бидав** аспи даванда, аспи тезрафтор.

Бо чунин асп задам рахти сафар васфкунон
Бо саисбачча, ки ин аст фалон аспи бидав. *Шоҳин*

**БИДАСТ** بدست *ниг.* **бидист.**

**БИДАЪ** *а.* بدع *ҷ.* **бидъа||бидъат.**

Ва завоид ва бидаъ дар асри ин амир зиёда аз ҳад шоеъ шуд. *Аҳмади Дониш*

**БИДИСТ||БИДАСТ** بدست як вачаб.

Набувад аз тасарруфи ту бурун
Як бидист аз замину мулки малик. *Сӯзанӣ*

**БИДОЯТ||БИДОАТ||БАДОАТ** *а.* بدایت||بداءة||بدائت ибтидо, шурӯъ, оғоз.

Ояти илмро бидоят нест,
Ғояти шавқро ниҳоят нест. *Саноӣ*

Қиссаи ман дароз аст ва сафари маро бидояту ниҳоят пайдо нест. «*Калила ва Димна*»

**БИДРОМ** بدرام *ниг.* **бадром** I.

**БИДРУД** بدرود *ниг.* **падруд.**

**БИДУН** *а.* بدون: **бидуни**... бе, аз ғайри..., ғайр аз...

Он чӣ бошад бидуни ин асбоб,
Изтирорест, номи он дарьёб! *Ҷомӣ*

**БИДЪА||БИДЪАТ** *а.* بدعة||بدعت *д.* фикру ақида ва расму қоидаҳои нав дар дин, ки мухолифи таълимоти ҳукмрони дин мебошад; дар ислом махсусан унсур ва қоидаҳои нав, ки баъд аз Муҳаммад пайдо шудааст.

Ба қамъ кардани фиръавни бидъа мусовор
Қалам дар он яди байзош мор месозад. *Хоқонӣ*

Назар бар некувон расмест маъҳуд,
На ин бидъат ман овардам ба олам. *Саъдӣ*

**БИЁБ** بیاب: **харобу биёб** харобу вайрон.

Баҳор чашм чу бикшод, хештанро дид,
Ба дасти душману хона шуда харобу биёб.
*Фаррухӣ*

**БИЁБОН** بیابان **1.** саҳрои беобу алаф, ҷӯли бегиёҳ, бодия.

Дар биёбони хушку реги равон
Ташнаро дар даҳон чи дур, чи садаф! *Саъдӣ*

**2.** замини нокорам, замини безироат, замини беҳосил (ки дар атрофи ягон ободонӣ воқеъ аст).

Зиёъ ва биёбони ин деҳа вақф аст бар талабаи илм. «*Таърихи Наршахӣ*»

◇ **биёбон гирифтан** роҳи биёбон пеш гирифтан, ба биёбон баромада рафтан.

Ёрон шунидаам, ки биёбон гирифтаанд
Бетоқат аз маломати халқу ҷафои ёр. *Саъдӣ*

**дар биёбон лингакафши кӯҳна неъмати худост** *зарб.* дар ҷои сахтӣ ҳар чизи беарзиш ҳам қадр дорад.

**БИЁБОНМАРГ** بیابان‌مرگ касе, ки дар биёбон мемирад ва ҳолаш ба ҳеҷ кас маълум намешавад.

Гаштаам, Шавкат, биёбонмарги саҳрои ҷунун,
Чашми оҳу қолиби хишти лаҳад бошад маро.
*Шавкат*

**БИЁБОННАВАРД** بیابان‌نورد тайкунандаи биёбон, биёбонгард, сайёҳи саҳрогард.

Биёбоннаварде чу киштӣ дар об,
Ки болои сайраш напаррад ғуроб. *Саъдӣ*

**БИЁБОННИШИН** بیابان‌نشین касе, ки дар биёбон зиндагонӣ мекунад, бадавӣ.

Ҳотами Той, ки биёбоннишин буд, агар шаҳрӣ будӣ, аз ҷӯши гадоён бечора шудӣ ва ҷома бар ӯ пора карданди. *Саъдӣ*

**БИЗАНГОҲ** بزنگاه ҷои хатарнок, маҳалли дуздон ва роҳзанон.

Лаби шикваро кай диҳад роҳи ҳарф
Ҳуҷуми сухан дар бизангоҳи ҳарф.
«*Баҳори Аҷам*»

**БИЗЗАРУРА||БИЗЗАРУРАТ** *а.* بالضروره||بالضرورت аз рӯи зарурат, заруратан; ба ночор.

...Пас биззарура нафиру фиғон баров純данд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Ҷомфирӯз биззарурат илтиҷо ба Шоҳбеки Арғун бурд. «*Таърихи Фаришта*»

**БИЗЗОТ** *а.* بالذات аз рӯи ҳастию моҳият ва нафсу табиат; аслан.

Раҳи ишқу тараб, ҳайҳот, ҳайҳот,
Зи ҳам чун рӯзу шаб дуранд биззот. *Ҳозиқ*

**БИЗОАТ** *а.* بضاعت **1.** молу асбоб, молу матоъ.

Агар доно в-агар нодон бувад ёр,
Бизоатро ба кас бемӯҳр маспор! *Низомӣ*

Бозоргоне... равғани гӯсфанд ва шаҳд фурӯхта бо ӯ ҳамсоягӣ дошт ва ҳар рӯз қадре аз бизоати хеш барои қути зоҳид фиристодӣ. «*Калила ва Димна*»

**2.** *мач.* қобилият, истеъдод.

Ҳар касе дархури бизоати хеш
Дорад афсуни санъате дар пеш. *Бедил*

**БИЗООТ** *а.* بضاعات *ҷ.* **бизоат** 1.

Ҷавоҳирфурӯшони ҷонро бибин,
Бизооти дарьёву конро бибин. *Хоҷу*

**БИЗЪ||БИЗЪА** *а.* بضع **1.** шумораҳои миёнаи 3 то 9, шумораи хурд; **2.** чанд, якчанд; **бизъа санин** якчанд сол.

Пас ҷазои он кӣ дид ӯро муин,
Монд Юсуф ҳабс дар бизъа санин. *Румӣ*

Субҳи зуҳураш аз матлаи бизъа санин сар барзад. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**БИКР** *а.* بکر **1.** дӯшиза, афифа; духтари ба шавҳар нарасида.

Зулайхо чаҳордаҳсола ва бикр буд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Орифе шуд ба хоб дар фикре,
Дид дуньё чу духтари бикре. «*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

**2.** *мач.* чизи нав ва тоза, нозук ва латиф, ки пештар воқеъ ва истеъмол нашудааст.

Хаёлатро макун мавзун ба ҳар фикр,
Ки дорад дилрабой маънии бикр. *Нозим*

Макун аз парда берун шоҳиди фикр,
Ҳамон беҳтар, ки ин маънӣ бувад бикр. *Ҳозиқ*

◇ **бикри пушидарӯй** (*ё* **пуршӯр**) шаробе, ки дар хуми сарбаста аст.

Биё, соқӣ, он бикри пӯшидарӯй
Ба ман деҳ, гараш ҳаст парвои шӯй. *Низомӣ*

**бикри суханро ба ақд баровардан** суханҳои тару тоза ва нав ба навро ба назм даровардан.

Ҳузури дил аз даст додам ба нақд,
Ки бикри суханро барорам ба ақд. *Ҷомӣ*

**БИЛ** بل *шакли кӯтоҳшудаи* **биҳил**.

Бил, то ҷигарам хушк шавад в-об намонад,
Бар рӯи ман обест, к-аз ӯ Даҷла тавон кард. *Оғоҷӣ*

**БИЛИСОНА** بلیسانه иблисона, шайтонкорона.

Гуфт: Кӯрам хонд з-ин ҷурм он дағо,
Бас билисона қиёс аст, эй худо! *Румӣ*

**БИЛКУЛЛИЯ** *а.* بالکلیه куллиятан, тамоман.

...Ва дар тавфиру тақсири моли девонӣ эҳтимом намуда, ҷониби раият дошта, абвоби зулму хиёнатро билкуллия масдуд гардонида буд. *Восифӣ*

**БИЛЛАҲ||БИЛЛОҲ** *а.* بالله ба худо ки... (қасам ба худо).

Хӯрдам ба ту савганде, то аҳд яке бошад,
Дигар ба забони ман биллоҳ намеояд. *Мушфиқӣ*

Ман бар ту хушам зи ту бар он маҳ,
Бовар макунӣ, ҳазор биллаҳ. *Шоҳин*

**биллоҳ ва сумма биллоҳ!** қасам ба худо ва боз қасам ба худо!

Гуфто: Биллоҳ, сумма биллоҳ,
Дастам нарасад ба дасти он моҳ! *Ҳилолӣ*

**БИЛМАРРА** *а.* بالمره тамоман.

Дар сари девон мадори сухан гуфтан ба рамзу ишора буд ва саргӯшӣ билмарра барафтод.
*«Таърихи Фаришта»*

**БИЛМУНОСАФА** *а.* بالمناصفه аз рӯи нисф, ду нима, ду тақсим.

Қумӣ ба иттифоқи мавлоно Зухурии Туршезӣ китоби «Наврас»-ро ... тамом карда, нӯҳ ҳазор хун билмуносафа сила ёфтанд. *«Хизонаи омира»*

**БИЛМУОЯНА** *а.* بالمعاینه бо мушоҳида, аён ва ошкоро.

Дидан тавон шамоили ҷон билмуояна
Аз ҷисми нозуки ту, ки рӯҳи мусаввар аст. *Шоҳин*

**БИЛО...** *а.* بلا бе, бидуни... (дар калимаҳо ва ибораҳои арабӣ).

**БИЛОАМАЛ** *а.* بلاعمل беамал.

Донад вафову меҳр накӯ ёри мо, Камол,
Лекин чӣ ҳосил аст зи илми билоамал.
*Камоли Хуҷандӣ*

**БИЛОБАҒӢ** *а.* بلابغی бе шӯришу исьён, бесаркашӣ ва гардантобӣ.

Бар сари ҳиммат билофахр аз азал дорам кулоҳ,
Бар тани узлат билобағӣ аз абад буррам қабо.
*Хоқонӣ*

**БИЛОД** *а.* بلاد *ҷ.* **балад** II.

Билоди эшон дар ҷазоири дарьё буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ман фаровон шаҳрҳо дидам дар атрофи олам дар билоди арабу аҷам. *Носири Хисрав*

**БИЛОХИРА||БИЛОХИРАТ** *а.* بالآخره||بالآخرت охиран, дар охир.

Билохират султон мутаассир гашта ва маҳзун шуда, худ ба саҳро рафт. *«Таърихи Фаришта»*

Билохира [хирс] ба зӯр туфанг аз дастам биситад ва ба шиддат бар кӯҳ зад. *Аҳмади Дониш*

**БИЛОЯ** بلایه *ниг.* **балоя**.

**БИЛФАВР** *а.* بالفور фавран, дарҳол, дарров.

Чаҳор аз муаммаётро билфавр ёфтам, дар яке андак тааммул карда шуд. *Восифӣ*

**БИЛФЕЪЛ** *а.* بالفعل дар ҳақиқат, дар амал, дар воқеъ, воқеан; дар ҳоли ҳозир.

Султон... дар шаҳри Девкар масҷиде, ки билфеъл мавҷуд аст, сохта. *«Таърихи Фаришта»*

**БИЛЪАКС** *а.* بالعکس баръакс.

...ва ҳол он, ки амр билъакс аст. *Аҳмади Дониш*

**БИЛЪИШӢ||БИЛЪИШИЙИ** *а.* بالعشی бегоҳон, шомгоҳон; **билъишийи ва-л-абкор(и)** дар шому бомдод, бегоҳон ва пагоҳон.

Кунанд аз сари таъзиму аз сари иҷлол
Санои ҳазрати ӯ билъишийи ва-л-абкор.
*Убайди Зоконӣ*

**БИЛҚУВВА** *а.* بالقوه дар қуввват ва имконият, ба ҳолати зуҳур ва вуқӯъ напайваста, аз қувва ба феъл наомада.

Ин илм билқувва дар миёни эшон буд ва Абулаълвад онро аз қувва ба феъл расонд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БИЛҶУМЛА** *а.* بالجمله умуман, дар натиҷа; хулоса.

Не ҳуру не парӣ, на фаришта, на одамӣ,
Билҷумла дар латофати ҳуснат назир нест. *Шоҳин*

**БИМ** بیم тарсу ваҳм, хавф.

Зи биму ҳалокат ҳама марду зан
Намуданд тадбири тарки ватан. *Бедил*

◇ **бими ҷон** хавфи марг.

Шукуҳи тоҷи султонӣ, ки бими ҷон дар ӯ дарҷ аст,
Кулоҳи дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад. *Ҳофиз*

**бими** *чизеро* **аз даст ниҳодан** натарсидан, хавф надоштан аз чизе.

Мо бими тариқи хирад аз даст ниҳода,
Вораста ба иқболи ту аз дарди саре чанд. *Шоҳӣ*

**БИМГОҲ||БИМГАҲ** بیمگاه||بیمگه ҷои хатарнок, маҳалли хавфу хатар.

Ба ҳар бимгоҳе ҳисоре кунад,
Зи баҳри саранҷом коре кунад. *Низомӣ*

**БИМЗАДА** بیم‌زده гирифтори хавф ва тарсу ваҳм.

Масал аст ин ки аз азобкада
Ҳадзада беҳ бувад, ки бимзада. *Саноӣ*

**БИМНОК** بیمناک 1. тарсовар, даҳшатангез.

... ва сари вай бузург буд ва марди бимнок буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. бо тарсу бим, тарсанда.

Донам, ки дили ту бимнок аст,
Ќофури ту мушк шуд, чӣ бок аст? *Файзӣ*

**бин** بین *асоси замони ҳозираи* **дидан.**

**БИН** *а.* بن *шакли дигари* **ибн.**

Бод нисбат ба мо кунад, зеро-к
Ҳеҷ бин ҳеҷро падар моем. *Хоқонӣ*

**БИНАНДА** بیننده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **дидан.**

Бар ӯ аждаҳопайкаре аз ҳарир,
Ки бинандаро з-ӯ баромад нафир. *Низомӣ*

2. бино, касе, ки дида метавонад.

Дил аз ҳайбати шоҳ хира шавад,
Бад-ӯ чашми бинанда тира шавад. *Абӯшакури Балхӣ*

Чун боз шавад чашмат,
Бинанда шавӣ бо мо. *Шамси Табрезӣ*

3. *маҷ.* соҳиби басират; дурбин, дурандеш.

Чунин гуфт бинандаи тезҳуш,
Чу фарьёду зорӣ расидаш ба гӯш. *Саъдӣ*

4. *маҷ.* чашм, дида.

Ба бинандагон офаринандаро
Набинӣ, маранҷон ду бинандаро. *Фирдавсӣ*

**БИНАНДАГӢ** بینندگی биниш, қобилияти дидан, басират, биноӣ.

Фурӯ бастани дида аз ғайри дӯст
Бари аҳли дил айни бинандагист. *Хоҷу*

**БИНАФШ** بنفش *ниг.* **банафш.**

**БИНГОН** بنگان *ниг.* **пингон.**

**БИНИКАШАК** بینی کشک: **биникашак кардан** азоб ва шиканҷа додан.

Рӯзгорат мекунад биникашак,
Пеши нафси хеш агар гаштӣ забун. *Савдо*

**БИНИШ** بینش 1. қобилияти дидан, биноӣ.

Мадори нуқтаи биниш зи холи туст маро,
Ки қадри гавҳари якдона гавҳарӣ донад. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* басират; хирад, ақлу рой.

Фанатро, к-ӯ гуво бо хеш дорад,
Шиносад он кӣ биниш беш дорад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мӯбади мӯбадон вайро гуфт: Ин кор ту ба биниши худ мекунӣ, моро бад-ин раъйе нест. *«Таърихи Табарӣ»*

3. *маҷ.* чашм.

Чу кӯҳли биниши мо хоки остони шумост,
Куҷо равем, бифармо аз ин ҷаноб, куҷо? *Ҳофиз*

Биниши мо аз назари бериё
Карда миси қалби туро кимиё. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БИНИШВАР** بینشور дорои биниш, дорои қобилияти дидан, бино, бинанда.

Ё аз он дарьё, ки мавҷаш гавҳар аст,
Гавҳараш гӯяндаву binишвар аст... *Румӣ*

**БИНО** I *а.* بنا 1. иморат, хона.

Бино бар асосе ниҳодан нахуст,
Ки девори он хона бошад дуруст. *Низомӣ*

Бино бар сабри ҷону дил чӣ созам,
Ки буньёде надорад ҳеҷ буньёд! *Мушфиқӣ*

2. асос, буньёд.

Чун набошад бинои хона дуруст,
Бегумонам, ки зер рашт ояд. *Фароловӣ*

**бино гузоштан** (*ё* **ниҳодан**) буньёд кардан ва сохтани иморат.

Умр чун қофилаи реги равон дар гузар аст,
То бино бар сари ин реги равон нагзорӣ. *Соиб*

Хушо касе, ки дар ин олами харобобод
Асоси зулм фигандy бинои дод ниҳод. *Ҳилолӣ*

**бино кардан** а) буньёд кардан ва сохтани иморат.

Пас ин ҳисорро бад-ин ривоят вай [Сиёвуш] бино кардааст, баъзе гуфтаанд Афросиёб бино кардааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

б) *маҷ.* сар кардан, шурӯъ кардан.

**БИНО** II بینا бинанда, басир; соҳиби қобилияти дидан.

Дидаи ҷони Бӯалӣ Сино
Буд аз нури маърифат бино. *Анварӣ*

**БИНОДИЛ** بینادل равшанзамир, хирадманд, ҳушманд.

Ки бисьёрдон буду чиразабон
Ҳушеворy бинодилу бадгумон. *Фирдавсӣ*

Бинодилон зи гуфтаи ман дар баҳоштанд,
Кӯрии он гурӯҳ, ки ҷуз дар ҳазан наянд. *Хоқонӣ*

**БИНОӢ** بینائی 1. яке аз қувваҳои панҷгонаи инсон; қобилияти дидан, бинандагӣ.

Ҳоҷат нест ба дуруст кардани зоҳир чун шунавоӣ ва биноӣ ва бӯёӣ ва чашоӣ ва басовӣ. *Ибни Сино*

Ҳамчу Яъқуб назар бе ту зи олам бастам,
Чӣ кунам дур зи дидори ту биноиро. *Махфӣ*

2. *маҷ.* соҳиббасиратӣ, амиқбинӣ, дурбинӣ, хирадмандӣ.

Агар дар чоҳи нафс афтӣ ба хорӣ,
Ту маъзурӣ, ки биноӣ надорӣ! *Убайди Зоконӣ*

Назар ба айби касон аз камоли бебасарист,
Ба айби хеш назар кун, ки айни биноист. *Махфӣ*

**БИНТ** *а.* بنت духтар.

Сора бинти амми Иброҳим буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БИНТУЛЪИНАБ** *а.* بنت‌العنب *кинояаз* шароб.

Куҳан пири деҳқону мири тараб,
Ҷигаргӯшаи хӯша бинтулъинаб. *Хоҷу*

**БИНӢ** بینی узви ҳисси шоммаи инсон ва ҳайвон.

**БИР** I بیر барқ, соиқа.

Наборӣ бар кафи зарҳоҳ, ҷуз зар,
Чунон чун бар сари бадхоҳ ҷуз бир. *Дақиқӣ*

**БИР** II ||**БИРР** *а.* بر некӣ; эҳсон, бахшиш.

Мӯҳсинон бо сад атою ҷуду бир
Зар ниҳода шоиронро мунтазир. *Румӣ*

Муҳаббат он аст, ки ба бир наафзояд ва ба ҷафо накоҳад. *Ҷомӣ*

**БИРАЪСИҲӢ** *а.* برأسه ба сари худ, худ ба худ; мустақилан.

Ҳар қисмеро бираъсиҳӣ китобе тавон хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БИРЕШИМ** بريشم *ниг.* **абрешим; бирешими чанг** торҳои чанг.

Даруни парда сухан гӯй чун бирешими чанг,
Бируни парда навое мазан чу пардаи даф. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БИРЕШИМНАВОЗ** بريشم‌نواز созанда, навозанда, мутриб.

Бирешимнавозони суғдисуруд
Ба гардун баровварда овози руд. *Низомӣ*

**БИРИНҶ** برنج навъе аз ғалла, ки дар кишварҳои гарми рутубатнок кошта мешавад; дони холиси шолӣ, ки баъд аз пӯст тоза кардан ҳосил мешавад; **биринҷе** каме, андаке.

Агар ганҷе кунӣ бар омиён бахш,
Расад ҳар кадхудоеро биринҷе. *Саъдӣ*

**БИРИШТА** برشته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **бириштан; 2.** *маҷ.* бо обутоб, гулгун.

Ҳоҷат набувад, чеҳра зи май лолагун кунӣ,
Ҳусни биришта оташи сӯзон чӣ мекунад? *«Хизонаи омира»*

**БИРИШТАН** برشتن бирьён кардан, таф дода сурх кардан (дар тоба, сих, дег ва ғ.).

Зи дарду доғи муҳаббат сириштаанд маро,
Дар офтоби қиёмат бириштаанд маро. *Соиб*

**БИРКА** *а.* بركه 1. сардоба, обанбори рӯпӯшида, ки дар беруни шаҳр ва роҳҳои корвонрав сохта мешуд ва онро бештар аз оби борон пур мекарданд.

Агар биркае пур кунанд аз гулоб,
Саге дар вай афтад, шавад мунҷалоб. *Саъдӣ*

Намурд он, ки монад пас аз вай ба ҷой
Пулу биркаву хону меҳмонсарой. *Саъдӣ*

2. ҳавз.

Даруни он бинои дилкушо низ
Ба ҳар сӯ биркаи мавводҷи лабрез. *Ҳозиқ*

**БИРР** *а.* بر *ниг.* **бир** II.

**БИРУН** برون *ниг.* **берун.**

**БИРЬЁН** بريان пухтаи сурхшуда (дар тоба, сих, дег ва ғ.), кабобшуда.

Пораи санбӯса бирьён карда назди ӯ фиристод. *Аҳмади Дониш*

Ман аз духти Меҳроб гирьён шудам,
Чу бар оташи тез бирьён шудам. *Фирдавсӣ*

**БИРҶИС** *а.* برجيس *нуҷ.* сайёраи Муштарӣ, ки онро ситораи саъд ва қозии фалак ҳисоб мекарданд.

Ҳар даъвие, ки аз ту ба фазлу камол рафт,
Бирҷис мӯҳр карду Аторуд навишт сак. *Шоҳин*

**БИСМИЛ** *а.* بسمل забҳшуда, сарбурида, кушташуда (аслан шакли кӯтоҳшудаи **бисмиллоҳ** аст, ки дар вақти сар задани ҳайвоноти қурбонӣ гуфта мешуд).

Ман, ки Дорову Сикандар алафи теғи мананд,
Расад он ҳам, ки дар ин маърака бисмил бошем. *Урфӣ*

Сайидо, дидам ба хок афтода барги лоларо,
Теғи ноҳаққхӯрда сайди бисмилам омад ба ёд. *Сайидо*

**бисмил кардан** куштан, сар буридан.

Бардоштаам зи хештан дил,
Бисмиллаҳ, агар кунанд бисмил. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БИСОТ** *а.* بساط 1. ҳар чизи густурданӣ, ҳар чизи паҳн карданӣ, фарш, гилем, палос.

Нишоти маи қирмизӣ сохтанд,
Бисоте ҳам аз қирмиз андохтанд. *Низомӣ*

Дар боргоҳи ӯ бисоте буд сад газ дар сад газ аз абрешим бофта. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. асбобу анҷом, чизу чора, сомон.

Боғу бустон дилкаш асту кӯҳу саҳро ҳам хуш аст,
Ҳар куҷо гӯӣ, бисоти айшро он ҷо кашем. *Ҳилолӣ*

**бисоти нард** тахтаи нард.

Гар ҳамехоҳӣ, ки аспи хештан фарзин кунӣ,
Дар бисоти нарди ғам як дона гар ронӣ, бас аст. *Туғрал*

**бисоти шатранҷ** тахтаи шоҳмотбозӣ.

Аспи ту, ки дил зи роҳи ӯ реш бувад,
Доим зи қафои соҳиби хеш бувад;
Монад ба ҳамон, ки дар бисоти шатранҷ
Асп аз ақабу пиёда аз пеш бувад. *Мушфиқӣ*

◇ **бисоти азамат** ҷойгоҳи олӣ, мақом ва маснади баланд, мартабаи бузург, дараҷаи аъло.

Аз осори ҳубби ҷоҳ ороиши бисоти азаматаш дар пеш аст. *Бедил*

**бисоти ағбар** кураи замин.

Шуои найири асғар бар атрофи бисоти ағбар мунташир гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**бисоти қурб** а) наздикӣ ба маҳбуб; б) дар тасаввуф— наздикӣ ба худо.

Бисоти қурб ҷои Мушфиқӣ нест,
Ба хидмат сар аз он бар хок бинҳод. *Мушфиқӣ*

**ин бисот** *киноя аз* дунъё.

Ҳаргиз надидаем саворе дар ин бисот,
К-охир на аз хуҷуми ҳаводис пиёда аст. *Савдо*

**(ин) бисоти ғаброо** *киноя аз* замин.

Қам дошт дар ин бисоти ғаброо
Ҷуз унс ба ваҳшиёни саҳро. *Ҷомӣ*

**бисоти адл дарнавардидан** аз адлу инсоф даст кашидан.

Ё бисоти адл дарнавард ё доди пиёдаи мазлум аз золими фарзинрафтор бисипон. *«Хористон»*

**БИССАД** بسد *ниг.* **буссад.**

**БИСТ** I بيست *шумораи миқдорӣ* адади 20 (۲۰).

**БИСТ** II بيست шакли кӯтоҳшудаи биист (*сиғаи амри* **истодан**).

Ин бигуфтанду қазо мегуфт: Бист!
Пеши поят доми нопайдо басест. *Румӣ*

**БИСТАР** بستر рахти хоб, ҷогаҳ; кӯрпа, кӯрпача.

Замин бистару хок болини ӯй,
Шуда тира равшан ҷаҳонбини ӯй. *Фирдавсӣ*

Ӯро дид: истироҳат карда ва бар бистар хуфта. *Авфӣ*

◇ **бистари ҷонгудоз** бистари ҷонканӣ, бистари марг.

Кунад хоҷа бар бистари ҷонгудоз
Яке даст кӯтоҳу дигар дароз. *Саъдӣ*

**БИСТГОНӢ** بیستگانی маоши лашкариён ва ё навкарон.

Якеро зи бун бистгонӣ набахшӣ,
Якеро дубора диҳӣ бистгонӣ. *Манучеҳрӣ*

Бибахшиш, гар бистгонӣ бувад,
Ҳама баҳри ӯ зарри конӣ бувад. *Фирдавсӣ*

**БИСТӮҲ** بستوه хаста, дармонда, ба ҳолати танг омада.

Замин аз бори лашкар буд бистӯҳ,
Ки мерафтанд ҳамчун оҳанин кӯҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БИСЬЁР** بسیار хеле; фаровон, мӯл, басе.

Бисьёр сафар бояд, то пухта шавад хоме.
*Зарбулмасал*

Ҳоли худ гуфтӣ, бигӯ бисьёру андак ҳар чӣ ҳаст,
Сабри андакро бигӯям ё ғами бисьёрро. *Ҳилолӣ*

**БИСЬЁРГӮЙ** بسیارگوی бисьёр гапзананда, сергап, пургӯй, лаққӣ.

Агар [камбағале] забоноварӣ ва фасоҳат зоҳир кунад, бисьёргӯй лақаб кунанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БИСЬЁРДОН** بسیاردان пурдон, доно.

Зи бисьёрдонон фаросат гувост,
Зи бисьёргӯӣ фаросат ҷудост. *Ҷомӣ*

**БИСЬЁРМАР** بسیارمر сершумор.

Шуданд анҷуман деви бисьёрмар,
Ки пардахта монад аз ӯ тоҷи зар. *Фирдавсӣ*

**БИСЬЁРМАҒЗ** بسیارمغز пурмағз, оқил, доно.

Забоноваре буд бисьёрмағз,
Ки ӯ баркушодӣ суханҳои нағз. *Фирдавсӣ*

**БИСЬЁРФАН** بسیارفن донандаи тадбир ва ҳилаҳои гуногун, пурфиреб, ҳилагар.

Матарс аз ҷавонони шамшерзан,
Ҳазар кун зи пирони бисьёрфан. *Саъдӣ*

**БИСЬЁРХОР**||**БИСЬЁРХОРА** بسیارخوار||بسیارخواره бисьёрхӯр, пурхӯр, баднафс.

Бад-ӯ гуфт Баҳман, ки хисравнажод
Сухангӯю бисьёрхора мабод. *Фирдавсӣ*

Ҳакиме гуфт: ... Ин яке бисьёрхор будааст, тоқати бенавоӣ наёвард, ҳалок шуд. *Саъдӣ*

**БИСЬЁРӢ** بسیاری сершуморӣ, мӯлӣ; *муқобили* **камӣ** I 1.

Сипаҳро зи бисьёрӣ андоза нест,
Бад-ин дашт як мардро коза нест. *Фирдавсӣ*

**БИТНАТ** *а.* بطنت аз ҳад зиёд пур кардани шикам аз таом; шикампурӣ; пурхӯрӣ.

Қамхӯриш тухми зарту битнат нест,
Ҳар куҷо битнат аст, фитнат нест. *Саноӣ*

**БИТОЛАТ** *а.* بطالت бекорӣ, муатталӣ.

Эй ба битолат чу фурӯмоягон
Чанд хӯрӣ меҳнати ҳақ ройгон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БИТОНА**||**БИТОНАТ** *а.* بطانه||بطانت **1.** остар(-и ҷома ва ғ).

З-он сон, ки рӯзи маҷлис ҳар хилъате ки бахшад
З-атлас битона созад пардозиву наволаш. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* дӯстон ва наздикон.

Аҳли Шом битона ва раияти туанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Марди мӯътамадро аз битонаи хеш номзад бо мӯътамади Маъмун кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**БИТРИҚ** *ю.* بطریق **1.** падаршоҳ, патриарх, қоид ва пешвои дини исавӣ (христианӣ).

Навиштанд нома ба ҳар меҳтаре,
Сукубову битриқи ҳар кишваре. *Фирдавсӣ*

Чун ту гаштӣ хамӯш — минтиқӣ,
В-ар бигӯӣ, ба сони битриқӣ. *Саноӣ*

**2.** сардори фавҷе аз лашкари румиён.

**БИТТИХ** *а.* بطیخ харбуза.

Лаззате дасти шакарбахши ту дошт,
Андар ин биттих талхӣ кай гузошт? *Румӣ*

**БИХРАД** بخرد бахирад, хирадманд, соҳиби ақлу ҳуш.

Ӯ марди бихрад аст ва ин ҳол бо вай бигӯям.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ки ҷоно, ҷавоно, радо, бихрадо!
Ки бодо зи ту дур чашми бадо! *Савдо*

**БИХРАДӢ** بخردی бахирадӣ, хирадмандӣ.

[Зоғ] гуфт: ... Ман дар миёни эшон ғариб ва дар қавли хеш ... ба бихрадӣ мавсум будам.
*«Калила ва Димна»*

**БИЧИШК** بجشک пизишк, ҳаким, табиб.

Бичишки муборак чу барзад нафас,
Зи тан бурд беморӣ, аз дил ҳавас. *Низомӣ*

**БИШКУФА** بشکوفه **1.** шукуфа ва гули дарахтон; **2.** шукуфтан, гул кардани дарахтон.

Ба ҳангоми бишкуфаи гулситон
Биёвард лашкар зи Зобулситон. *Фирдавсӣ*

**БИШКӮЛӢ**||**БАШКӮЛӢ** بشکولی чустию чолокӣ, ҳушьёрӣ.

Ҳар чӣ ёбӣ ва-з он фурӯ мӯлӣ,
Нашмуранд аз ту он ба бишкӯлӣ. *Унсурӣ*

**БИШОРАТ** *а.* بشارت *ниг.* **башорат.**

**БИШӮЛИДА** بشولیده *сифати феълии* **бишӯлидан** (ки ҳамчун феъл камъистеъмол мебошад) парешон шуда, ба ташвиш афтода, парешон ва ошуфта.

Эй боди субҳдам, хабаре деҳ зи ёри ман,
К-аз ҳаҷри ӯ шудаст бишӯлида кори ман. *Анварӣ*

**БИҒОЗ** بغاز *ниг.* **бағоз.**

**БИҒОЛ** *а.* بغال *ҷ.* **бағл.**

Дар он сафар понздаҳ ҳазор шутур ва даҳ ҳазор биғол зари маскуки Муизро аз сурху сафед мекашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БИҚОЪ** *а.* بقاع *ҷ.* **буқъа**||**буқъат.**

Мавозее аз арз, ки салоҳияти иморат дорад ... ва он биқоъ қариб ба муаддилуннаҳор аст. (1)
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Шоҳрух-Мирзо ..., мадраса, масоҷид ва хавониқу биқоъ бисьёр сохт. (2) *«Таърихи Сайидроқим»*

**БИҲИЛ**||**БАҲИЛ** *а.* بهل **1.** бахшидани ҷурм, афв кардани гуноҳ.

Дами охир сӯи мо бин, ки шаҳидони туро
Шарт бошад биҳиле хостан аз қотили хеш. *Шоҳӣ*

**биҳил кардан** афв кардан, бахшидан.

Кардам ҳаме ҷурмат биҳил,
Гарчи зи ғам куштӣ маро. *Муиззӣ*

2. бахшидашуда, афвшуда, маъзур, муоф.

Ҳар касе хиларою мустаҳил аст,
Гар бидуздад зи шеъри ман, биҳил аст. *Саноӣ*

Ту дониву касон, биҳилат бод хуни ман,
Боре зи бори ман бувад озод гарданат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БИҲИН||БИҲИНА** بهین||بهینه *ниг.* **беҳин.**

**БИҲИШТ** بهشت *д.* ҷаннат, хуштарин боғҳои мавҳумӣ дар оламӣ охират, ки аз рӯи ақидаҳои динӣ ба диндорони некӯкор ваъда карда мешавад.

Биёрост гетӣ ба сони биҳишт,
Ба ҷои гиё сарву гулбун бикишт. *Фирдавсӣ*

Биҳишт он ҷо, ки озоре набошад,
Касеро бо касе коре набошад.*

**БИҲИШТИРӮЙ** بهشتی‌روی хушрӯй, зебо.

На онҷунон ба ту машғулам эй биҳиштирӯй,
Ки ёди хештанам дар замир меояд. *Саъдӣ*

**БИҲИШТӢ** بهشتی мансуб ба биҳишт.

Фурӯ ҳишта аз мушк то пой мӯй,
Ба кирдори ҳури биҳиштиш рӯй. *Фирдавсӣ*

Эй шоҳиди қудсӣ, кӣ кашад банди ниқобат,
В-эй мурғи биҳиштӣ, кӣ диҳад донаву обат? *Ҳофиз*

**БИҲОР** *а.* بحار *ҷ.* **баҳр** I.

Эй ҷуди туро биҳор ҳозин,
В-эй ҳилми туро ҷибол ноиб. (1) *Анварӣ*

Норе дидиву нур буд он,
Ҷӯе дидӣ, биҳор омад. (1) *Шамси Табрезӣ*

**БИҲӢ** بهی *ниг.* **беҳ** II.

Сари ҳавзи шоҳиву сарви сиҳӣ,
Дарахте гулафшону беду биҳӣ. *Фирдавсӣ*

**чун биҳӣ шудан** зард шудан.

Он кӣ шуд чун биҳӣ, беҳаш гардон
В-он кӣ шуд чун камон, зеҳаш гардон. *Саноӣ*

**БО** I با номи ҳарфи дуюми алифбои арабии тоҷикӣ ب, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 2 баробар аст.

Агар худ ҳафт субъ аз бар бихонӣ,
Чу ошуфтӣ, алиф, бо, то надонӣ. *Саъдӣ*

**БО** II با *пешоянд* **1.** ҳамроҳиро ифода мекунад.

Устодам ба таҳнияг барнишаст ва ман бо вай омадам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Он ҷо ҳунар ба кору фазоил, на хобу хӯр,
Пас хобу хӯр турову хирад бо ҳунар маро.
*Носири Хисрав*

2. сӯй ва тарафро мефаҳмонад.

Баровард сар марди бисьёрдон,
Чунин гуфт бо хисрави кордон... *Саъдӣ*

Эй булбули хушово, ово деҳ,
Эй соқӣ, он қадаҳро бо мо деҳ! *Рӯдакӣ*

3. дар ҳаққи..., нисбат ба...

...Ва сазои вай ба дасти ӯ доданд, то ҳеҷ банда бо худованди хеш ин далерӣ накунад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

4. нисбат ба... (дар муқоиса).

Ақл бо дониши ту нодон аст,
Чарх бо ҳиммати ту дарвеш аст. *Анварӣ*

5. барои..., баҳри...

Кунун ганҷи шоҳӣ маро бо шумост,
Надорам дареғ аз шумо дасти рост. *Фирдавсӣ*

**БО** III *а.* با *шакли кӯтоҳшудаи* **абу** (дар номҳои шахсӣ).

Чун амир Бо-Ҳафс биёмад, амалҳо бар ӯ арза кард. *«Таърихи Систон»*

**БО** IV با **1.** ош, махсусан оши равон, оши моеъ.

Гарат нузҳат ҳамебояд, ба саҳрои қаноат шав,
Ки он ҷо боғ дар боғ асту хон дар хону бо дар бо.
*«Калила ва Димна»*

2. ҳамчун ҷузъи дуюми калимаҳои мураккаб омада, маънои таомҳои обакии шӯрбомонанд ва умуман ошро мефаҳмонад, мас. 'ширбо', 'мостбо', 'кадубо', 'ҷӯҷабо' ва ғ.

**БО** V با *шакли кӯтоҳшудаи* **бод** II.

Меҳмони шоҳам ҳар шабе бар хони ихвонуссафо,
Меҳмони соҳибдавлате, к-аш давлате поянда бо!
*Шамси Табрезӣ*

**БОБ** I باب **1.** падар.

Як аз дигар истод он гоҳ дур:
Пур аз дард бобу пур аз ранҷ пур. *Фирдавсӣ*

Агар бобро соя рафт аз сараш,
Ту дар сояи хештан парвараш. *Саъдӣ*

2. падари падар, ҷад.

Як бор табъи одамиён гиру мардумон,
Гар одам аст бобату фарзанди бобакӣ. *Асадӣ*

**БОБ** II باب шоиста, лоиқ, муносиб, мувофиқ, дархӯр, соз.

З-ин ҷаҳон фирқаи шаётинанд,
Ки чу иблис боби нафринанд. *Бедил*

Қазо ба рӯи арақноки ӯ чӣ пардозад,
Ки боби хат набувад коғазе, ки об гирифт. *Шоҳин*

**БОБ** III باب роҳ, тариқ, тавр.

Дилам, ки ишқ бар ӯ сад дари бало бикушод,
Рухи умед натобад ба ҳеҷ боб аз ту. *Ҷомӣ*

**БОБ** IV *а.* باب **1.** дар, дари хона; дарвоза.

Ҳаёти Саъдӣ он бошад, ки бар хоки дарат мирад,
Даре дигар намедонам, макун маҳрум аз ин бобам.
*Саъдӣ*

Зи инқилоби фалак нола дораму фарьёд,
Ки ҳеҷ гаҳ ба рухам боби роҳате накушод. *Ҳайрат*

2. *маҷ.* даҳани зарф.

Кӯза, ки борик бувад боби вай,
З-ӯ ҳама борик равад обу май. *Хисрави Деҳлавӣ*

3. калонтарин қисми китоб, ки ба фаслҳои алоҳида ҷудо мешавад.

Ин равзаи ризо ва ҳадиқаи ульё чун биҳишт ба ҳашт боб иттифоқ афтод. *Саъдӣ*

4. бора, хусус; ҷиҳат; ваҷҳ.

Маро бо ту бад-ин боб тоб нест,
Ки ту роз беҳ аз ман ба сар барӣ. *Рӯдакӣ*

Ба сад ваҷҳ рӯи ту гулзори ҷон,
Ба сад боб кӯи ту бозори ҷон. *Хоҷу*

**аз ҳар боб** аз ҳар ҷиҳат, аз ҳар хусус; аз ҳар хел.

Нест наққошу шибҳ бингорад,
Сурати ҳар чӣ бинад аз ҳар боб. *Масъуди Саъд*

Дўш бо ёри хеш мегуфтам
Сухане дўстдор аз ҳар боб. *Анварӣ*

**аз (ё ба) ҳеҷ боб** аз (ё ба) ҳеҷ ваҷҳ; аз (ё ба) ҳеҷ бора, дар ҳеҷ бобат.

Салоҳи мо ҳама доми раҳ асту ман з-ин баҳс
Наям зи шоҳиду соқӣ ба ҳеҷ боб хиҷил. *Ҳофиз*

Ҳама марде дурӯғзан дидам,
Рост аз ҳеҷ боб нашнидам. *Хоқонӣ*

**дар боби ...** дар хусуси ..., дар бораи ...

Дар *боби риояти раоё васияте чанд* ... фурӯ хонд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОБАК** بابک *шакли хурдӣ ва навозиши* **боб** I.

Як бор табъи одамиён гиру мардумон,
Гар одам аст бобату фарзанди бобакӣ. (1) *Асадӣ*

Писар гуфташ, эй бобаки номҷӯй,
Яке мушкилат мебипурсам, бигӯй. (1) *Саъдӣ*

**БОБАТ** *а.* بابت **1.** лоиқ, сазовор, дархӯр, муносиб.

Нест моро оҳане бобати алмосӣ ӯ,
Дидан Хоқонӣ аст, лоҷарам, алмосбор. *Хоқонӣ*

Қалила ҷавоб дод, ки туро бад-ин савол чӣ кор ва ин сухан чӣ бобати туст. *«Калила ва Димна»*

**2.** қисм, навъ; бора, хусус.

Бӯсаҳл Завзаниро гуфт: ... Яке бихон. Гуфт: Ҳам аз он бобат аст, ки худованд мегуфт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**аз ҳар бобат** аз ҳар хусус; аз ҳар навъ, аз ҳар хел.

Бисьёр силоҳ аз ҳар бобат ба дари хайма овар-данд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**БОБЗАН** بابزن сих, сихи кабоб, махсусан барои кабоби мурғ.

То саҳар ҳар шаб чунон чун метапам,
Ҷузаи зинда тапад бар бобзан. *Оғоҷӣ*

Сари бобзан дар сару рони мурғ,
Тани бобзан дар кафи дилбарон. *Манучеҳрӣ*

Бар миёни оташи кин рӯзи ҳарбу корзор
Хасми ӯ чун мурғ бошад, румҳи ӯ чун бобзан. *Сӯзанӣ*

**БОБИЛ** بابیل *шакли кӯтоҳшудаи* **абобил.**

Он чӣ он бобил бо он пил кард,
В-он чӣ пашша каллаи Намруд х(в)ард. *Румӣ*

**БОБО** بابا **1.** падар, волид.

Гуфт: Бобо, равона шуд поям,
Кард рои ту оламороям. *Низомӣ*

Қадри бобо он замон донӣ, ки худ бобо шавӣ. *Зарбулмасал*

**2.** падари падар ё падари модар, ҷад.

**БОВАЛ** باول номи ҷое будааст машҳур ба бофтани ҷомаҳои абрешимин нафис.

**БОВАЛӢ** باولی мансуб ба Бовал.

Қабоҳои хос аз паи ҳар касе,
Қабо бовалиҳои заркаш басе. *Низомӣ*

**БОВАР** باور рост ва мувофиқи ҳақиқат пиндошта пазируфтан (махсусан суханро); яқин ҳосил намудан, боварӣ.

Нишон дода буд аз падар модараш,
Ҳамедиду дида набуд бовараш. *Фирдавсӣ*

**бовар доштан (ё кардан)** рост ва мувофиқи ҳақиқат донистан (махсусан суханро); яқин ҳосил намудан.

Гӯиё бовар намедоранд рӯзи доварӣ,
К-ин ҳама қалбу дағал дар кори довар мекунанд. *Ҳофиз*

Сухан ба меҳру вафои ту мекунад Шоҳин,
Вале чӣ суд, ки бовар намекунӣ суханам. *Шоҳин*

**бовар омадан** бовар ва яқин ҳосил шудан.

Гуфтӣ, ки бо ту ёрам, оҳ, ин дурӯғ гуфтӣ,
В-ар з-он ки рост бошад, кай аз ту боварояд. *Ҳилолӣ*

**бовар шудан** яқин ҳосил шудан, эътибор доштан.

Гӯям, ки кор аз ғами ишқат ба ҷон расид,
Гӯӣ: Маро ҳадиси ту бовар намешавад. *Анварӣ*

**БОВАРЧӢ||БОВАРҶӢ** *м.* باورچی||باورجی ошпаз.

Он ҳазрат даст аз таом бозкашид ... ва ҷошнигир ва боварчиён он чӣ баёни воқеъ буд, маъруз доштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**БОД** I باد **1.** ҷараёни ҳаво, вазиши ҳаво, шамол.

Дунболи писар чу бод мерафт,
Чун хома ба ҳар савод мерафт. *Шоҳин*

**боди барин** боди салқин, ки аз тарафи шарқ мевазад, боди форам; *муқобили* **боди фурӯдин.**

Гетӣ чунин омад гарданда бад-ин сон,
Ҳам боди барин омад, ҳам боди фурӯдин. *Рӯдакӣ*

**боди мурод** боди матлуб, боди мувофиқ.

Гар расад боди мухолиф, в-ар вазад боди мурод,
Бодбони киштии мо дил ба дарьё кардан аст. *Соиб*

**боди мухолиф** боди номувофиқ, боди носозгор, боди сахт, тунд.

Чун шуълаи чароғест дар фатила ва равған, ки ба як боди мухолиф мунтафӣ шавад. *Аҳмади Дониш*

Ёрон, ҳазар кунед, ки дар боғи дӯстӣ
Боди мухолиф аз сухани сард мевазад.*

**боди озорӣ** насими баҳорон.

Зи ашки боди найсонӣ ба дебо шах шуда мӯълам,
Зи бӯи боди озорӣ ба анбар хок шуд маъҷун. *Рӯдакӣ*

**боди сабо** *ниг.* **боди барин.**

Шукуфта шуд ба ҳар он ҷо, ки ҳиммати ту расид.
Ба ақлу табъ магар ҳиммати ту боди сабост. *Муиззӣ*

**боди самум** шамоли гарми зараровар дар биёбонҳо.

Ҳам дуд баромад аз ниҳолам,
Ҳам боди самум шуд шамолам. *Файзӣ*

**боди сарсарӣ** [صرصری] боди тунд ва хунук.

Ҳар нафас оҳам ба тоқи арш паҳлу мезанад,
Бигзарад фарьёдам аз ҳаҷраш зи боди сарсарӣ. *Васлӣ*

**боди фурӯдин** боди дабур, боде, ки аз тарафи ғарб мевазад ва зарараш аз фоидааш зиёдтар аст; *муқобили* **боди барин; боди шурта** боде, ки мувофиқи рафти киштӣ мевазад.

Киштинишастагонем, эй боди шурта, бархез,
Бошад ки боз бинем дидори ошноро. *Ҳофиз*

**бод кардан** бод додан, шамол додан; **2.** насим, роиҳа.

Зи бас аз боди зулфаш хонаам имшаб муаттар шуд,
Надонам аз канори нофа ҷайби равзани худро. *Шавкат*

**3.** *маҷ.* оҳ.

Баровард аз сари ҳасрат яке бод,
Ки Ширин мурду огаҳ нест Фарҳод. *Низомӣ*

Бадсиголони ҭуро як дам задан холӣ мабод
Сар зи хоку лаб зи боду дил зи нору чашм аз об.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**боди сард** а) шамоли хунук.

Сикандар биларзид, з-он ёд кард,
Чу барги хазон ларзад аз боди сард. *Низомӣ*

б) *маҷ*. оҳи сард.

Танаш гашт ларзону рӯ лоҷвард,
Пур аз хун ҷигар, лаб пур аз боди сард. *Фирдавсӣ*

4. нафх; боди шикам.

Шароби нав нашояд мардумонеро, ки тарӣ доранд ва бод бар эшон ғалаба дорад. *Хайём*

**бод дардамидан** пуф кардан.

Худованди лақва ... агар хоҳад, ки боде дардамад, рост натавонад дамид, ҳам об ва ҳам бод аз як ҷониб берун ояд. *Захираи Хоразмшоҳӣ*

5. *маҷ*. ҳеҷ.

Пеши соҳибназарон мулки Сулаймон бод аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

Шод зӣ бо сиёҳчашмон, шод,
Ки ҷаҳон нест ҷуз фасонаву бод. *Рӯдакӣ*

**бод доштан** *чизеро* ҳеҷ шумурдан.

Ту ин пайванди навро бод медор,
Ҳамедун дил аз ин пайванд бардор!
*Фахриддини Гургонӣ*

6. *маҷ*. нахват, ғурур, кибр, бодигӣ.

Нашояд бaнӣ-одами хокзод,
Ки дар сар кунад кибру тундиву бод. *Саъдӣ*

Чун расул ба Ғазнин расид, боди тахт ва мулк бар сари бародари мо шуда буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

7. номи пардае дар мусиқӣ.

Пардаи рост занад нозу дар шохи чинор,
Пардаи бод занад қумрӣ бар норвано. *Манучеҳрӣ*

◇ **боди бурут** худбинӣ, ғурур, бодигӣ.

Кист он золим, ки аз боди бурут
Зулм кардасту харошидаст рӯт? *Румӣ*

**боди фатқ** (*ё* **фатақ**) *тиб.* касалии дабба; **бод кашидан** захмат ва ранҷи беҳуда кашидан; оҳ кашидан.

Ту нӯш хӯрӣ доиму бадхоҳ хӯрад захр,
Ту бода кашӣ доиму бадхоҳ кашад бод. *Муиззӣ*

**бод паймудан** кори беҳуда ва бефоида кардан.

Сад боди сабо ин ҷо бесилсила мерақсанд,
Ин аст ҳариф, эй дил, то бод напаймоӣ! *Ҳофиз*

...Ва ҳарчанд зӯр намудам, бод мепаймудам.
*Аҳмади Дониш*

**бод санҷидан** *киноя аз* сухани беҳуда гуфтан, ҳарзагӯӣ кардан.

Гар онӣ, ки бадхоҳ гӯяд, маранҷ,
В-агар нестӣ, гӯ: Бирав, бод санҷ! *Фирдавсӣ*

**бод ба даст будан** ҳеҷ чиз надоштан, дастхолӣ будан.

Анқо шикори кас нашавад, дом бозчин,
К-он ҷо ҳамеша бод ба даст аст домро. *Ҳофиз*

**бод дар анбони** *касе* **будан** *киноя аз* тиҳидаст будан.

Гар ба боди ту диҳам хирмани худ бар бод,
Набувад фардо ҷуз аз бод дар анбонам.
*Носири Хисрав*

**бод дар кулоҳ афкандан** *киноя аз* ғуруру нахват пайдо кардан.

Наргису савсан, ки афкананд боде дар кулоҳ,
Ҳар ду кӯранду кабуд имрӯз бо айбе тамом.
*Салмони Соваҷӣ*

**бод дар мушти** *касе* **мондан** *киноя аз* холӣ мондани дасти касе.

Бигиранд гарданкашон пушти ӯй,
Намонад ба ҷуз бод дар мушти ӯй. *Фирдавсӣ*

**бод дар қафас кардан** кори беҳуда, бефоида ва бемаънӣ кардан.

Магӯй он чӣ ҳаргиз нагуфтаст кас,
Ба мардӣ, макун бодро дар қафас. *Фирдавсӣ*

**ба** (*ё* **бар**) **бод додан** а) ба вазидани шамол муқобил гузоштан; ба воситаи шамол ба эҳтизоз ва ҳаракат даровардан, мас. зулфро.

Эй ки надорӣ огаҳӣ аз дили беқарори мо,
Чанд ба бод медиҳӣ турраи мушкбӯйро?
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) *киноя аз* беҳуда зоеъ гардонидан.

Умарои Низомшоҳӣ мунҳазим гашта, қариб як саду бист фил ба бод доданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ба бод овардан** ночиз шумурдан, ҳеҷ донистан.

Агар разми Гаршосб ёд оварӣ,
Ҳама разми Рустам ба бод оварӣ. *Асадӣ*

**ба боди исм рафтан** мағрур шудан ба номи худ.

Нақди зотӣ, ба боди исм марав,
Ҷони покӣ, ба кори ҷисм марав. *Бедил*

**бар бод рафтан** беҳуда зоеъ шудан.

Оҳ, ки фурсат ҳама бар бод рафт,
Кор на бар қоидаи дод рафт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**бар боду ҳаво дардодан** беҳуда зоеъ гардонидан.

Донаи хол намуданд бутон, Ибни Ямин,
Хирмани умри ту бар боду ҳаво дардоданд.
*Ибни Ямин*

**бо бод рост шудани** (*ё* **гаштани**) *чизе киноя аз* несту нобуд шудан, бекор ва ботил шудани чизе.

Сухан гар наяфзоӣ акнун, равост,
Ки он бад, ки шуд, гашт бо бод рост. *Фирдавсӣ*

**сар ба бод (андар) додан** нобуд шудан, ба ҳалокат расидан.

Бад-он мастӣ андардиҳад сар ба бод,
Туро рӯз ҷуз шоду хуррам мабод! *Фирдавсӣ*

**БОД** II باد *шакли кӯтоҳшудаи* **бошад.**

Биё, биё, ки дилу ҷони ман фидои ту бод,
Саре, ки бар тани ман ҳаст, хоки пои ту бод!
*Ҳилолӣ*

**ҳар чӣ бодо бод!** ҳар чӣ шавад, шавад!, ҳар чӣ шуданӣ бошад, шудан гирад!

Шаробу айши ниҳон чист? Кори бебуньёд,
Задем бар сафи риндону ҳар чӣ бодо бод!
*Ҳофиз*

◇ **боду буд** гузаштаву оянда; ҳастӣ; *муқ.* **буд** I (**буду бод**).

Ин ҳама боду буди ту хоб аст,
Хобро ҳукм не, магар ба маҷоз. *Рӯдакӣ*

**БОДА** باده май, шароб, махсусан шаробе, ки нав аз хум гирифта шуда бошад.

З-он бодае, ки чун ба қадаҳ омад ӯ зи хум,
Ёқут аз ӯ ҳаҷар шуду беҷода з-ӯ шарар. *Оғоҷӣ*

**бодаи гулгун** (*ё* **гулранг**) шароби сурх, маи лаългун.

Бодаи гулгун, ки Шавкат дошт аз айшу нишот,
Чеҳра гулгун то зи май гардад, баҳор аз даст рафт.
*Шавкат*

Соқӣ, бирав, ки бодаи гулранг бе рухаш
Гар оби зиндагист, ки заҳри ҳалоки мост. *Ҳилолӣ*

**бодаи мамзуҷ** шаробе ки дар он гулоб, об ва монанди инҳо омехта шудааст.

Оламеро кард бехуд он ду лаъли обдор,
Бодаи мамзуҷ чандин нашъаи май доштаст. *Соиб*

**бодаи ноб** маи холис, маи соф.

Ғайрати ҳусни ту бар оташ гул рехтаст,
Ҳасрати лаъли ту оташ дар бодаи ноб. *Савдо*

**бодаи сабӯҳ** шароби субҳгоҳ, шароби субҳгоҳӣ.

Соқиё, бодаи сабӯҳ биёр,
Донаи доми ҳар футӯҳ биёр. *Анварӣ*

**бодаи сарҷӯш** шароби соф, холис, бедурд.

Хароби бодаи сарҷӯш кардай моро,
Ба ҳуш бош, ки беҳуш кардай моро. *Зуҳурӣ*

**бодаи сурӣ** маи сурх.

Омада наврӯзмоҳ бо гули сурӣ ба ҳам,
Бодаи сурӣ бигир, бо гули сурӣ бичам.
*Манучеҳрӣ*

**бодаи шабгир** сабӯҳӣ, шароби сабӯҳӣ, ки бештар барои дафъи хумор менӯшанд.

Ошиқеро, ки чунин бодаи шабгир диҳанд,
Қофири ишқ бувад гар нашавад бодапараст.
*Ҳофиз*

**бодаи шафақӣ** бодаи ба ранги шафақ, шароби сурх.

Қасам ба соқии Қавсар, ки аз шароб гузаштам,
Зи бодаи шафақӣ ҳамчу офтоб гузаштам. *Соиб*

**бодаи ҳамро** шароби сурхранг.

Биёр он бодаи ҳамрову дардеҳ,
К-аз аҳмар олам ахзар метавон кард.
*Шамси Табрезӣ*

**бода гардондан** қадаҳи бодаро ба навбат додан, қадаҳи шаробро давр законидан.

Сокиё, бода бигардон, ки малӯлем зи хеш,
То замоне зи миён ҳастии мо баргирад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**бода кашидан** май нӯшидан, шаробнӯшӣ кардан.

Дар боғ гирифтам, ки кашам бода чу наргис,
Ҷоме ба миён дораму ашке ба канор аст.
*Мушфиқӣ*

Соқӣ агарат ҳаст ба сар бода кашидан,
Таҳҷуръаи худ бо мани махмур чашонӣ. *Шоҳин*

**бода паймудан** а) ба миқдори муайян май додан; б) *маҷ.* май хӯрдан.

Чу бо ҳабиб нишинию бода паймоӣ,
Ба ёд ор ҳарифони бодпайморо! *Ҳофиз*

◇ **бода хӯрдану санг ба ҷом андохтан** *кинояи аз* кӯрнамакӣ кардан.

Бода бо мӯҳтасиби шаҳр нанӯшӣ, Ҳофиз,
Ки хӯрад бодаату санг ба ҷом андозад. *Ҳофиз*

**БОДАГУСОР** بادهگسار майнӯш, шаробхӯр.

Ҳарифи бодагусору надими нуктагӯзор
«Суроҳии маи нобу сафинаи ғазал аст». *Ҷомӣ*

Сунбул зи тоб рафтаву наргис ба хоби ноз,
Шаб то ба рӯз бодагусори кӣ будай?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БОДАГУСОРӢ** بادهگساری майнӯшӣ, шаробхӯрӣ.

**БОДАДЕҲ** بادهده соқӣ.

Бад-ӯ гуфт, к-имшаб туӣ бодадеҳ,
Ба Тоир ҳаме бодаи сода деҳ. *Фирдавсӣ*

**БОДАКАШ** بادهکش **1.** майхӯр; **2.** соқӣ.

Магир домани андешаи дигар, Бедил,
Ки дасти бодакашон вақфи гардани миност.
*Бедил*

**БОДАНӮШ** بادهنوش майнӯш, майхӯр.

Боданӯше, ки дар-у рӯю риёе набувад,
Беҳтар аз зӯҳдфурӯше, ки дар ӯ рӯю риёст.
*Ҳофиз*

**БОДАПАЙМО** بادهپیما майнӯш, шаробхӯр; ◇ **чашми бодапаймо** чашми пурхумор.

Ман аз ранги салоҳ он дам ба хуни дил бишустам даст,
Ки чашми бодапаймояш сало бар ҳушьёрон зад.
*Ҳофиз*

**БОДАПАРАСТ** بادهپرست шаробдӯст, майхора, майзада.

Камари кӯҳ кам аст аз камари мӯр ин ҷо,
Ноумед аз дари раҳмат машав, эй бодапараст!
*Ҳофиз*

**БОДАРАНГ** بادهرنگ ба ранги шароби сурх, сурх.

Ҳама ҷомаҳо карда пирӯзаранг,
Ду чашм абри хунин, ду рух бодаранг.
*Фирдавсӣ*

**БОДАФРОҲ||БОДАФРАҲ** بادافراه||بادافره муҷозот, ҷазо, подош.

Ба ранҷаш гирифтор девон буданд,
Зи бодафраҳи вай ғиревон буданд. *Фирдавсӣ*

Ба ҷои ҳар беҳӣ подош — некӣ,
Ба ҷои ҳар бадӣ буд бодафроҳ. *Дақиқӣ*

**БОДАХОНА** بادهخانه майхона, шаробхона.

Ақл агар дар миёна кушта шавад,
Дият аз бодахона бистонем. *Хоқонӣ*

**БОДАХОР** بادهخوار майхӯр, шаробхӯр.

Чун дили бодахор гашт ҷаҳон
Бо нашоту каруҷу хушманишӣ. *Хисравӣ*

**БОДАХОҲ** بادهخواه бодаҷӯ, майталаб, шаробдӯст.

Писароне, ки бодахоҳ шаванд,
Аз маи сурх рӯснёҳ шаванд. *Ҳотифӣ*

**БОДАҲО** بادها соҳибақлу ҳуш, бозаковат; кордон.

Дар паи таъбири он ту умрҳо
Медавӣ сӯи шаҳони бодаҳо. *Румӣ*

**БОДБЕЗАК** بادبیزک олати шамолдиҳӣ, магасрон, мирваҳа.

Бодбезак, ки касе бар мани бемор занад,
Аз заифӣ чу магас бод барад пайкари ман.
*Камоли Хуҷандӣ*

**БОДБЕЗАН||БОДБИЗАН** بادبیزن||بادبزن *ниг.* **бодбезак.**

Оташи дил зи ҳикмати чапу рост
Нашавад ҷуз ба бодбезан рост. *Саноӣ*

Баҳри таҳрики давои судманд
Аз пари ту бодбезан мекунанд. *Румӣ*

**БОДБОН** بادبان **1.** пардаи махсусе барои истифода бурдан аз қувваи вазиши бод барои ҳаракати киштӣ, ки ба тири он қоим ва устувор карда мешавад.

Андар ӯ ғаввоси фикрат гавҳар оварда ба каф,
Андар ӯ маллоҳи давлат баркашида бодбон.
*Муиззӣ*

2. *маҷ.* остин.

З-обгина акси ӯ чун нур бар даст афканад,
Даст берун карда, пиндорӣ, Калим аз бодбон.
*Азрақӣ*

**БОДДАСТ** باددست касе, ки дар даст пул нигоҳ дошта наметавонад, молу пулро саришта карда наметавонад; харроҷ, исрофкор.

Маломаткуне гуфташ: Эй боддаст,
Ба як раҳ парешон макун ҳар чӣ ҳаст. *Саъдӣ*

**БОДИЯ** I *а.* بادیه зарфи калони мисин, косаи калон.

Он яке шир аст андар б о д и я
В-он дигар шер аст андар бодия. *Румӣ*

Солҳо гар нахӯрӣ хуни ҷигар дар раҳи ишқ,
Қай кунӣ фарқ, ки ин бодия паймонаи кист!
*Имло*

**БОДИЯ** II *а.* بادیه дашти беобу алаф, биёбон, саҳро.

Рафтаву Макка дида, омада боз,
Меҳнати бодия харида ба сим. *Носири Хисрав*

Дур аст сари об аз ин бодия, ҳуш дор,
То ғӯли биёбон нафиребад ба саробат. *Ҳофиз*

◇ **(ин) бодияи девлох** *киноя аз* дунёё.

В-аз тафи ин бодияи девлох
Хонаи дил тангу ғами дил фарох. *Низомӣ*

**БОДОД** باداد додгар, адолатпеша, одил.

Чу Гуштосп *май хӯрд, бар пой хост,*
Чунин гуфт, к-эй шоҳи бododи рост... *Фирдавсӣ*

**БОДОМ** بادام 1. лавз, меваи ширинмағзе монанди писта.

Ва дар ин чаҳорбоғҳо меваҳои алвон фаровон аз ношпотӣ ва бодом ва фундуқ ва гелос ва аъноб.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**бодоми думағз** бодоме, ки мағзаш аз ду нима иборат аст, ки онро ёрдугонак низ мегӯянд.

Дорад як асл куфру ислом,
Бодоми думағзро ду гул нест. *Шавкат*

2. *киноя аз* чашми бодомшакли маҳбуба.

Чу бодоми туркони Чин ниммаст,
Ҳаво дар сару ҷоми ширин ба даст. *Хоҷу*

Волеҳу шайдост доим ҳамчу булбул дар қафас
Тӯтии табъам зи ишқи шаккару бодоми дӯст.
*Ҳофиз*

**бодом ноз** *киноя аз* чашми пурнози маҳбуба.

Наргис аз тарзи нигоҳи ӯ хиҷил афтодааст,
Аз кадомин шох бошад, ё раб, ин бодоми ноз.
*Ҳоҷӣ*

◇ **бодом бар мараз** чашми хумор.

Бодому писта аст бари он дарахт, лек
Бодоми ӯст бар маразу писта бар шифост.
*Восифӣ*

**БОДПАЙМО(Й)** بادپیما(ی) 1. бодрафтор, тезрафтор (сифати асп ё шутур).

Фузунтар ноқаҳои бодпаймо
Зи реги дашту аз кӯҳони дунёё. *Ҳозиқ*

2. асп ё шутури тезрафтор.

Чун пазиранд аз ту узри ланг, к-аз баҳри сафар
Бодпаймо ҳамчу ҷони беқарорат додаанд? *Соиб*

3. *маҷ.* он кӣ аз рӯи ҳавову ҳавас ва лофу газоф гап мезанад; ҳарзагӯй ва беҳудакор.

Ин қавми хоксори бодпайморо... ҳалок карда, ба оташи дӯзах хоҳем фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Булбуле бедил навое мезанад,
Бодпаймое ҳавое мезанад. *Саъдӣ*

**БОДПАЙМОӢ** بادپیمائی ҳарзагӯӣ ва беҳудакорӣ.

Мекунӣ з-аблаҳию худрой
Субҳ то шом бодпаймоӣ. *Ҷомӣ*

**БОДПО(Й)** بادپا(ی) 1. тезрав, тезрафтор, даванда (сифати асп).

Саманди бодпой аз так фурӯ монд,
Шутурбон ҳамчунон оҳиста меронд. *Саъдӣ*

Ҳамон бӯри чавгонии бодпой
Ба сад захми чавгон наҷунбид зи ҷой. *Низомӣ*

2. аспи тезрафтор.

Сӯи хона бинҳод сар бо сипоҳ
Бар он бодпоёни пӯянда роҳ. *Фирдавсӣ*

[Абӯамр ва аъён] ногоҳ дар он саҳро ҷавонеро диданд бар бодпои раҳворе нишаста ва ба дасти ӯ тунги обе буд аз барф сафедтар. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**БОДРАМ** بادرم *ниг.* **бодрум.**

**БОДРАНГ** I بادرنگ 1. турунҷ, навъе аз афлесун ки пӯсташ дурушт, зард ва хушбӯст.

Ёсман омад ба маҷлис, бо бунафша даст суд,
Ҳамла бурданду шикаста шуд сипоҳи бодранг.
*Мунҷик*

Яке нома фармӯд пурхашму ҷанг,
Забон тезу рухсора чун бодранг. *Фирдавсӣ*

2. бодиринг, хиёр.

**БОДРАНГ** II بادرنگ 1. бодгуна, бодмонанд; 2. *маҷ.* аспи тундрав, тездав, даванд.

Бодаранг омад нигорам бо узоре бодранг,
Б о д р а н г е зери рон, дар каф гирифта бодранг.
*Манучеҳрӣ*

**БОДРАФТОР** بادرفتار 1. тезрав, тезтак; 2. аспи тезрав, аспи даванд.

Ман он бодрафтори гардуншитоб
Зи баҳри шумо дӯш кардам кабоб. *Саъдӣ*

**БОДРЕСА** بادریسه чӯб ё чарме, ки барои дар як ҷо печидани ресмон дар гирди гулӯи дуки чархи ресмонресӣ устувор карда мешавад.

Нашавад марди пурдилу сӯълук
Пеши момову бодресаву дук. *Саноӣ*

Гардун чу бодреса каманде зи ҳодисот
Дар гарданам фиканда, зи меҳнат шудам чу дук.
*Заҳири Форёбӣ*

**БОДРУМ**||**БОДРАМ** بادرم беҳуда, табоҳ, абас.

Чун ба эшон бозхӯрд осеби шоҳи шаҳриёр,
Ҷанги эшон аҷз гашту сеҳри эшон бодрам.
*Унсурӣ*

**БОДРӮЗА** بادروزه чизҳои даркории ҳаррӯза дар зиндагӣ, ҳамчун хӯрок, либос ва ғ.

Яке ҷома в-ин бодрӯза, ки қут,
Дигар ин ҳама бешиву барсарист. *Кисоӣ*

**БОДСАНҶ** بادسنج ҳарзагӯ, ҳарзакор, беҳудакор; хомтамаъ.

...Ки чанд аз мақолоти он бодсанҷ
Ки на мулк дорад, на фармон, на ганҷ. *Саъдӣ*

**БОДСАР** بادسر пурғурур, мутакаббир, гарданшах; гарданкаш.

Маро пеши Ковус бурдӣ дамон
Яке бодсар номвар паҳлавон. *Фирдавсӣ*

**БОДСОР** بادسار 1. сабук, бетамкину виқор; сабукмағз ва ҷоҳил.

Агар зоянд аз он тухма ҳазорон,
Ҳама девон буванду бодсорон. *Фахриддини Гургонӣ*

Бодае, к-аз вай ҷудо гардад бахил аз родмард,
Бодае, к-аз вай шавад пайдо ҳаким аз бодсор...
*Сӯзанӣ*

2. *маҷ*. сабуксайр, тезгард.

З-он наҳанги кӯҳшахсу з-он ҳижабри чархдӯз,
З-он ҳаюни абрсайру з-он уқоби бодсор...
*Масъуди Саъд*

**БОДХАН||БОДХУН||БОДХОН** بادخن||بادخون||بادخان гузаргоҳи бод, сӯрох ва равзанаи бодгузар дар хона (хоҳ аз боло, хоҳ аз паст).

Умр чӣ гуна ҷаҳад аз дасти халқ,
Бод чӣ гуна ҷаҳад аз бодхан? *Кисоӣ*

**БОДШОҲ||БОДШО||БОДШАҲ** بادشاه||بادشا||بادشه *шакли дигари* **подшоҳ||подшо||подшаҳ.**

Ту бодшаҳию ҷумла ушшоқ
Дар ишқи ту бодшонажоданд. *Шамси Табрезӣ*

Он бодшонишон, ки зи тамкини килки ӯст
Ҳар бодшаҳ ки бар сари мулке мумаккан аст.
*Анварӣ*

**БОДЪИНОН** بادعنان аспи тезрафтор.

Ҳамчу хошок маро гар бирабояд, чӣ аҷаб?
Чун сабо медавадам бодъиноне дар пай.
*«Баҳори Аҷам»*

**БОДҒАР||БОДҒАРД** بادغر||بادغرد шамолгоҳ, ҷое, ки бод аз ҳар тараф ба он ҷо меояд, монанди хонаи тобистонӣ ва ғ.

Ва ҳар гаҳ ки тира бигардад ҷаҳон,
Бисӯзад чу дӯзаҳ шавад бодғар. *Хисравӣ*

Басо хону кошонаву бодғард
Бад-ӯ андарун шодию нӯшхард. *Абӯшакури Балхӣ*

**БОЕЪ** *а.* بایع байъкунанда, фурӯшанда.

Ҳеҷ беҳ аз он нест, ки даст аз ин саг боздорам ва аз паи боеъ равам ва заре, ки ба баҳои гӯсфанд бад-ӯ додаам, боз ситонам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОЖ I||БОҶ** باژ||باج хомӯшӣ, ки муғон (зардуштиён) ҳамчун оини махсус дар вақти шустушӯи бадан, хӯрок хӯрдан ва ибодат кардан ба ҷо меоранд.

Ниҳоданд хон пеши яздонпараст,
Гирифтанд пас бож, барсам ба даст. *Фирдавсӣ*

**БОЖ II** باژ *шакли дигари* **боҷ** II.

Нигаҳ кун, ки чандин зи кундоварон
Биёранд ҳар сол божи гарон. *Фирдавсӣ*

**божу сов** боҷу хироҷ.

Ба туркон надодаст кас божу сов,
Ба Эрон набудшон ҳама тӯшу тов. *Дақиқӣ*

**БОЖБОН||БОҶБОН** باژبان||باجبان *ниг.* **бождор.**

**БОЖГОҲ** باژگاه *ниг.* **боҷгоҳ.**

**БОЖГУНА||БОЖГУН||БОЗГУНА||БОШГУНА** باژگونه||باژگون||بازگونه||باشگونه 1. сарозер, сарнагун, чаппа, парӯ.

Агар бошгуна бувад пираҳан,
Бувад ҳоҷати баркашидан зи тан. *Рӯдакӣ*

Маҷӯй айши хуш аз даври божгуни сипеҳр,
Ки софи ин сари хум ҷумла дурдомез аст.
*Ҳофиз*

Шайх... кулоҳ аз фарқ бардошта ва бозгуна бар сар ниҳода фармуд:... Кулоҳ рост нагардонам, то он ки Муборакхон бар тахти подшоҳӣ мутамаккин шавад. *«Таърихи Фаришта»*

2. *маҷ*. норост, нодуруст, каҷ.

Божгуна рафту безорӣ гирифт,
Бо чунин дилдор киндорӣ гирифт. *Румӣ*

Бозгунаст ҷумла кори ҷаҳон
То ба ҷое, ки моварои ҳад аст. *Бадри Чочӣ*

**БОЖДОР||БОҶДОР** باژدار||باجدار амалдори гумрук; боҷгир.

Чунин дод посух, ки эй шаҳрьёр,
Падар божбон буду ман бождор. *Фирдавсӣ*

**БОЖСИТОН||БОЗСИТОН||БОҶСИТОН** باژستان||بازستان||باجستان боҷгир, амалдоре, ки боҷу хироҷ ҷамъ мекунад.

Ба силоҳи аҳадӣ ту, раҳи моро бизадӣ ту,
Ҳама рахтам ситадӣ ту, чӣ диҳам бозситонро.
*Шамси Табрезӣ*

**БОЖХОҲ||БОҶХОҲ** باژخواه||باجخواه талабкунандаи боҷ, боҷгир.

Бад-он гах, ки моро бифармуд шоҳ,
Бирафтем наздики ӯ божхоҳ. *Фирдавсӣ*

**боз** باز *асоси замони ҳозираи* **бохтан.**

**-боз** باز *суффикси исмсоз* маънои машғул будани касеро бо коре ифода мекунад, мас. 'кафтарбоз', 'қиморбоз', 'шӯъбадабоз'.

**БОЗ I** باز паррандаи шикории нӯлдароз, ки чанголҳои қавӣ дорад ва паррандагону ҳайвоноти майдаро шикор мекунад.

Ин боз бо уқобе даровехт. *Авфӣ*

Кунад ҳамҷинс бо ҳамҷинс парвоз,
Кабутар бо кабутар, боз бо боз. *Низомӣ*

◇ **бози сафед** *киноя аз* офтоб; рӯз.

Бози сафед шуд ниҳон, зоғи сиёҳ аз тараф
Пар заду байзаҳои зар ҷумла дар ошьён гирифт.
*Бадри Чочӣ*

**БОЗ** II باز **1.** бори дигар, аз нав; такроран.

Бароянд зи хоку щавад боз хок,
Ҳама ҷои тарс асту тимору бок. *Фирдавсӣ*

Бурд бозам аз худу якбораам девона кард
Чаҳ-чаҳи гулзори булбул, қаҳ-қаҳи кӯҳсори кабк. *Ҳоҷӣ*

**боз шудан** (*ё* **гардидан**) бозгашт кардан, баргаштан.

Одам ҳар сол аз Ҳиндустон ба Макка омадӣ ва *боз шудӣ. «Таърихи Табарӣ»*

**бози ҷое омадан** боз ба ҷое омадан, баргаштан, бозгашт кардан.

Ва амир Булфазл чун хабари рафтани ӯ шунид, лашкар бигузошт ва ҷарида бози мамлакати хеш омад. *«Таърихи Систон»*

**2.** ҳанӯз; низ; то ҳол.

Беш аз ин бори ғам манеҳ бар ман,
Мани бечора боз ҷон дорам. *Анварӣ*

**БОЗ** III باز **1.** *кушода, яла.*

Яди зулм ҷое, ки гардад дароз,
Набинӣ лаби мардум аз ханда боз. *Саъдӣ*

**боз гардидан** *ниг.* **боз шудан;** *боз* **кардан** кушодан, яла кардан.

Девончаи ишқ боз кардам,
Поёни сухан дароз кардам. *Шоҳин*

**боз мондан** а) кушода шуда мондан, яла шуда мондан.

Дар ин бустонсарои пурназора
Намонда боз ҷуз чашми ситора. *Шодӣ*

б) ҷудо шуда мондан, аз чизе маҳрум мондан.

Қасе к-ӯ монад аз дилдори худ боз,
Зи дарду ғам куҷо ёбад раҳоӣ. *Ҷомӣ*

**боз намудан** боз кардан, кушодан.

Намуда тӯтие боли ҳавас боз
Фишонда булбуле шаҳболи парвоз. *Ҳоҷӣ*

**боз шудан** (*ё* **гардидан**) а) кушода шудан.

Изтироби пару бол оинаи парвозест,
Боз гардидани мижгон назаре мехоҳад. *Бедил*

Бардошт дурӯя табл овоз
В-аз рӯи алам дирафш шуд боз. *Шоҳин*

б) ҷудо шудан, канда шудан.

Мушфиқӣ, боз нашуд хӯи ту аз меҳри бутон,
Қас дар ин шаҳр ба хӯи ту надорем дигар. *Мушфиқӣ*

**2.** нишеб, ба нишеб.

Ҳамчунон санге, ки ӯро сел гардонад зи кӯҳ,
Гоҳ з-он сӯ, гоҳ з-ин сӯ, гаҳ фарозу гоҳ боз. *Манучеҳрӣ*

**БОЗ** IV باز масофаи байни сари ангушти миёнаи дасти рост ва чап дар вақти рост кушодани дастҳо, қулоч.

পояш аз пеши ду дасташ биниҳад сесад гом,
Дасташ аз пеши ду чашмаш биниҳад сесад боз. *Манучеҳрӣ*

**БОЗ** V باز *шакли дигари* **боҷ** II.

**БОЗА** بازه чӯбдаст.

Нишаста ба сад хашм дар козае,
Гирифта ба чанг-андарун бозае. *Хуҷастаи Сарахсӣ*

**БОЗАРГОН**||**БОЗУРГОН**||**БОЗОРГОН** بازرگان||بازارگان савдогар, тоҷир.

Ҳар солё бад-ин бозор даҳ ҳазор кас беш ҳозир омадӣ аз бозаргонон ва асҳоби ҳавоиҷ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БОЗАРГОНӢ**||**БОЗУРГОНӢ**||**БОЗОРГОНӢ** بازرگانی||بازارگانی савдогарӣ, тиҷорат, харидуфурӯш.

Нахустин касе, ки сим зад ба Бухоро, подшоҳе буд номи ӯ Қоно-бухорхудот ва ӯ сӣ сол бар Бухоро подшоҳ буд ва дар Бухоро бозаргонӣ ба карбос ва гандум буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БОЗГАШТ** بازگشت баргаштан, раҷъат кардан, гашта омадан.

Ин мутриб аз куҷост, ки сози Ироқ сохт
В-оҳанги бозгашт ба роҳи Ҳиҷоз кард? *Ҳофиз*

**бозгашт кардан** а) раҷъат кардан; б) руҷӯъ намудан, муроҷиат кардан, рӯй овардан ба касе, чизе.

Мардуми Бағдод рӯи эътиқод бад-он азиз бозгашт карданди. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОЗГАШТАН** بازگشتن бозомадан, гашта омадан; гашта рафтан; ба ҷой ва ё ҳоли пештара рафтан, раҷъат намудан.

Ба ду ҳафта гардад тамому дуруст,
Бад-он бозгардад, ки буд аз нахуст. *Фирдавсӣ*

Ва агар шуоъ ҷисме бувад ва ба захм бозгаштӣ, боистӣ ки аз сахтиҳо бозгаштӣ. *Ибни Сино*

Замоне бозгарду зуд биштоб,
Маро як бори дигар зинда дарьёб. *Убайди Зоконӣ*

**БОЗГУЗОШТАН** بازگذاشتن ҳавола кардан.

Булбуло, муждаи баҳор биёр,
Хабари бад ба бум бозгузор! *Саъдӣ*

**БОЗГУНА** بازگونه *ниг.* **божгуна.**

**БОЗГУФТАН** بازگفتن муфассал гуфтан, як ба як гуфтан.

Пас шарти мо андар аввали китоб он буд, ки ансоби бузургон, ки номи эшон ёд карда шавад, бозгӯем. *«Таърихи Систон»*

Ҳадисе, ки марди сухансоз гуфт,
Яке з-он миён бо малик бозгуфт. *Саъдӣ*

**БОЗДОНИСТАН** بازدانستن фарқ ва имтиёз кардан, ташхис кардан.

Қунунат ба меҳр омадам пешбоз,
Намедониам аз бадандеш боз. *Саъдӣ*

**БОЗДОР** بازدار шикорчӣ, сайёде, ки ба воситаи боз ва дигар мурғони шикорӣ сайд мекунад; нигоҳдоранда ва нигоҳубинкунандаи боз.

Бипаррид бар сони тир аз камон,
Яке боздор аз паси ӯ дамон. *Фирдавсӣ*

Он боздор уқобе дошт ва се рӯз ӯро чизе надод, то гурисна шуд. *«Таърихи Табарӣ»*

**БОЗДОШТА** بازداشته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **боздоштан;** **2.** гирифтор, ба ҳабс гирифташуда, бандӣ, маҳбус, зиндонӣ.

Чун ба шаҳр омад аз гумоштагон
Хост машрӯҳи боздоштагон. *Низомӣ*

**БОЗДОШТАН** بازداشتن **1.** нигоҳ доштан аз чизе, монеъ шудан; пинҳон кардан.

Ту бигӯӣ чӣ фитодаст, бигӯ, ар битавонӣ,
Ман на бегонаам, ин ҳол зи ман бознадорӣ! *Фаррухӣ*

Бухл мардумро аз меҳтарӣ боздорад. *Авфӣ*

Подшоҳ бар душмани худ зафар ёфт ва ӯро асир карда дар маъарази итоб боздошт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** гумоштан, таъин кардан, маъмур кардан.

Ҷамъе аз мӯътамадон ва хавосро ба ҳифозату муҳофизати тахт боздошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** кашидан.

Шафаққати падар-фарзандӣ дар ниҳоди шоҳи муаззам Рукнуддин Маҳмуд асар кард, даст аз шамшер боздошт. *«Таърихи Систон»*

**БОЗИГАР** بازیگر он кӣ дар ягон бозӣ маҳорат дорад, монанди дорбоз, раққос, шатранҷбоз ва ғ., бозингар.

Аз он ҷумла бозигари шӯху шанг,
Чу гардун тилисми ду олам ба чанг. *Бедил*

**БОЗИГОҲ** بازیگاه маҳалли махсус барои бозӣ.

Чу хондӣ дарси озодӣ, гулистон мешавад зиндон,
Ки рӯзи ҷумъа бозигоҳи тифлон аст мактабҳо. *Носир Алӣ*

**БОЗИГӮШ** بازیگوش бозидӯст; шӯху шанг.

Тифли бозигӯшу бепарвову хому саркашӣ,
З-он ба дасти гӯшмоли рӯзгорат додаанд. *Соиб*

Нолаҳо кард тифли бозигӯш,
Қ-изтиробаш гирифт дар оғӯш. *Бедил*

**БОЗИДЕҲ** بازی‌ده фиребдиҳанда, фиребгар.

Аз тавқи гулӯву зевари гӯш,
Бозидеҳи ақлу раҳзани ҳуш. *Ҷомӣ*

**БОЗИЛ** *а.* باذل базлкунанда, бахшанда, сахӣ.

Марде бозил ва бомурувват буд ва ҳар чӣ ба даст овардӣ, талаф кардӣ. *Авфӣ*

**БОЗИЧА** بازیچه **1.** чизе, ки бо он бозӣ мекунанд, асбоби бозии бачагон.

Ҳар чӣ мебинам ба чашм аз осмон, бозичаест,
Ҳар чӣ мехонад ба гӯшам рӯзгор, афсона аст. *Шоҳин*

Гар зи густохие, ки буд маро,
Дев бозичае намуд маро... *Низомӣ*

**2.** бозӣ, кори ғайриҷиддӣ, кори саҳл, осон.

Нагӯянд аз сари бозича ҳарфе,
К-аз он панде нагирад соҳиби ҳуш,
В-агар сад боби ҳикмат пеши нодон
Бихонанд, оядаш бозича дар гӯш. *Саъдӣ*

Аз муҳаббат дам задан бо гулрухон бозича нест,
Музди ин савдо зи иқлими ҷаҳони дигар аст. *Махфӣ*

◇ **(ин) бозичаи рангоранг** *киноя аз* дунъё.

Эй кош дар ин бозичаи рангоранг
Атфоли вуҷуди мо намекард оҳанг! *Ҳоҷӣ*

**бозича намудан** шӯъбада ва найрангбозӣ кардан, фиреб додан.

**БОЗИҒ** *а.* بازغ тулӯъкунанда; равшан, тобон, дурахшон.

З-он ки биной, ки нураш бозиғ аст,
Аз асову аз асокаш фориғ аст. *Румӣ*

**БОЗКАРДАН** بازکردن **1.** равшан ва ошкор кардан, баён кардан.

Дида бошед навҷавони маро,
Сифаташ пеши пир бозкунед! *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** ҷудо кардан, кандан.

Сӯи пуштаи кӯҳ парвоз кард,
Уқобе даромад, сараш бозкард. *Низомӣ*

Шуд дашна ба даст сӯи хиргоҳ,
То бозкунад сар аз тани моҳ. *Шоҳин*

**3.** кандан, чидан (меваро).

Қадре ангур ва анҷир аз дарахт бозкард ва чанде бихӯрд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Акнун зардолуе чанд аз дарахт бозкардам ва тое чанд бихӯрдам. *Ҷомӣ*

**4.** баровардан, кашидан (либосро).

Ҳама либоси маликона аз худ бозкард ва ба наҷҷор дод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**5.** бекор кардан, аз кор баровардан.

Чун Шопур бимурд ва Ҳурмуз ба мулк бинишаст, кордорони падарро бознакард ва ҳар касро ҳамон кор, ки падараш дода буданд, бидод. *«Таърихи Табарӣ»*

Хостанд ӯро бозкунанд ва дигаре бинишонанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**6.** барпо кардан, рост кардан.

Он девори кӯҳна бияфганд ва аз нав дуруст бозкард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БОЗМОНДАН** بازماندن **1.** ақиб мондан, қафо мондан.

Чунон гарм кӯҳкӯби саркаш биронд,
Ки дар пӯя гардун аз ӯ бозмонд. *Ҳоҷу*

Тезтагӣ пешаи оташ бувад,
Бознамонӣ зи так, ин хаш бувад. *Низомӣ*

**2.** боқӣ мондан.

Ғараз нақшест, к-аз мо бозмонад,
Ки ҳастиро намебинам бақое. *Саъдӣ*

**БОЗНАМУДАН** بازنمودن кушодан; ошкор кардан, баён кардан.

Ва агар нодоне ин ишоратро, ки бознамуда шудааст, бар ҳазл ҳамл кунад, монанди кӯре бувад, ки аҳвалеро сарзаниш кунад. *«Калила ва Димна»*

**БОЗНИШАСТА** بازنشسته касе, ки ба сабаби пирӣ аз кор монда аст, аз кор баромадааст; ◇ **чароғи бознишаста** чароғи хира ё хомӯш.

Шамъи фалак бо ҳазор машъалаи анҷум
Пеши вуҷудат чароғи бознишастаст. *Саъдӣ*

**БОЗОМАДАН** بازآمدن **1.** баргаштан, бозгашт кардан, ба ҷой ва ё ҳолати пештара баргаштан.

Насиҳат зиндагонро кард бояд,
К-аз афсун мурғи бисмил бозномад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** даст бардоштан, даст кашидан, тарк кардан.

З-ин орзуи муҳол бозой,
Бозой аз ин хаёл, бозой! *Файзӣ*

**БОЗОР** بازار **1.** маҳалли махсуси харидуфурӯш.

Сиришкатро кунун бошад равой,
Ки бифрӯшӣ ба бозори ҷудой.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** *маҷ.* ривоҷу равнақ.

Бунафшазулфе, насринбаре, суманбӯе,
Ки моҳро бари ҳуснаш намонд бозоре. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* чораҷӯӣ, тадбир.

Чу Заҳҳок бишнид гуфтори ӯй,
Ниҳонӣ надонист бозори ӯй. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* суд, фоида.

Моро бо вай ҷуз ин коре набудаст,
Буруи з-ин кор бозоре набудаст. *Ҷомӣ*

◇ **бозор афтодан** *касеро киноя аз* бад шудани кори касе.

Моро бо дилбаре коре бияфтод,
Диламро низ бозоре бияфтод. *Анварӣ*

**бозор задан** *киноя аз* фоидаи дилхоҳ бурдан.

Бозор зад он кас, ки кушод аз ту дуконе,
Сармояи суди ду ҷаҳон аст зиёне. *Зуҳурӣ*

**бозор оростан** а) *киноя аз* тадбир кардан, чора дидан барои фоидаи худ.

Чу з-ин гуна бозоре оростанд,
Ба хун аз Сикандар амон хостанд. *Низомӣ*

б) *киноя аз* кори касеро ба сомон овардан.

Чу бозори ман бе ман оростӣ,
Ба он расму оин, ки меҳостӣ,
Зи равнақ мабар нақши оройишам,
Насибе деҳ аз ганҷи бахшоишам. *Низомӣ*

**бозор шикастан** *киноя аз* ба аҳволи бад андохтан ва беравнақ, оҷиз гардонидан; **бозори касе тез кардан** а) *киноя аз* нархи чизеро баланд кардан, харидор зиёд кардан (бо ягон восита); б) *киноя аз* ривоҷу равнақ афзудан, талабгор зиёд кардан.

Машав тунд, то ҷораи кори ту
Бисозам, кунам тез бозори ту. *Фирдавсӣ*

Дидор менамоиву парҳез мекунӣ,
Бозори хешу оташи мо тез мекунӣ. *Саъдӣ*

**БОЗОРГОН** بازارگان *ниг.* **бозаргон.**

**БОЗОРГОНӢ** بازارگانی *ниг.* **бозаргонӣ.**

**БОЗОРГОҲ** بازارگاه маҳалли бозор, бозорҷо.

Чун коргоҳи Шустару Бағдоду Рум гашт
Бозоргоҳи лашкари шоҳ аз сахои ту. *Муиззӣ*

**БОЗОРӢ** بازاری **1.** мансуб ба бозор 1; **марди бозорӣ** савдогар, тоҷир.

Кунун марди бозорию чораҷӯй
Зи кулба суви хона доранд рӯй. *Фирдавсӣ*

**2.** харҷой.

Дар кори гулобу гул ҳукми азалӣ ин буд,
К-ин шоҳиди бозорӣ в-он парданишин бошад.
*Ҳофиз*

**мардуми бозорӣ** мардуми ҳарҷой.

Ҳаётхон, ки ҳамеша бо мардуми бозорӣ ва арозил сару кор дошт, ... Айнулмулкро низ аз он мақула тасаввур карда, асасона пеш омад.
*«Таърихи Фариштa»*

**БОЗПАС** بازپس **1.** қафо, ақиб, ба қафо, ба ақиб.

Ҳар ки биштофт, бозпастар монд,
Зуд бе тир монд тирандоз. *Оғоҷӣ*

Дил ба коре, ки пеш менаравад,
Як қадам бозпас намеояд. *Анварӣ*

Бирафт ҷони ман аз ғам дар он хаёл, ҳанӯз
Зи бахри дидани ту рӯй бозпас дорад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бозпас додан** гардонда додан.

Гар тазаррӯъ кунӣ ва гар фарьёд,
Дузд зар бозпас нахоҳад дод. *Саъдӣ*

**бозпас мондан** ақиб мондан.

Чунон баш(и)тоб лашкарро ҳамеронд,
Ки бод андар ҳаво з-ӯ бозпас монд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**бозпас омадан** гашта омадан, бозгаштан.

Парсӯхта мурғи нигаҳам бозпас омад,
Азбаски тамошои гулистони ту гарм аст. *Урфӣ*

**2.** *маҷ.* маҳрум аз чизе.

Ба гурдони Эрон фиристод кас,
К-аз ин дар нагардад касе бозпас. *Низомӣ*

**БОЗПАСИН** بازپسین охирин, вопасин.

Гуфтам, ки басе ҷоми тараб хӯрдӣ аз ин пеш,
Гуфто, ки шифо дар қадаҳи бозпасин буд. *Ҳофиз*

Аз он кунам дами мурдан нигоҳи хира ба рӯяш,
Ки нест хиҷлате аз пас нигоҳи бозпасинро. *Соиб*

**БОЗПЕЧ** بازپیچ **1.** шадаи мӯхра (шабаҳ), ки барои бозии тифл аз чӯби гаҳвора овезон карда мемонанд.

Паи маҳди атфоли ҷоҳат сазад,
Ки иқди Сурайё шавад бозпеч. *Шаҳиди Балхӣ*

**2.** алвонч, арғунчак.

Зи ток хӯша фурӯ ҳиштаву зи бод навон,
Чу зангиёне бар бозпеч бозигар.
*Абулмаъали Бухорой*

**БОЗРАСТАН** بازرستن наҷот ёфтан, раҳо шудан.

З-ин тангнои ваҳшат агар бозрастаме,
Худро ба остини адам бозбастаме. *Хоқонӣ*

**БОЗРАФТАН** بازرفتن рафтан; расидан, восил шудан.

Ҳамон дам, ки дар хуфья ин роз рафт,
Ҳикоят ба гӯши малик бозрафт. *Саъдӣ*

**БОЗРОНДАН** بازراندن баён кардан, гуфтан.

Шер сурати ҳол бозронд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОЗСИТОН** بازستان *ниг.* **божситон.**

**БОЗУ** بازو **1.** қисми даст аз китф то оринҷ.

Ду даст тамом надошт — на бозу, на соид, на араш. *Авфӣ*

Ҳаме ҷонаш аз рафтани ман бихаст,
Яке мӯхра бар бозуи ман бибаст. *Фирдавсӣ*

**бозу баровардан** (*ё* **боз кардан, барафрохтан**) даст дароз кардан барои задан ё гирифтани чизе.

Ду лашкар рӯй дар рӯ соз карданд
Ба кӯшиш бозуи кин боз карданд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чу гуфт ин сухан, дар рикоб истод,
Баровард бозу, инон баркушод.
Ба ҳар ҷо ки бозу барафрохтӣ,
Сарӣ ҳуққа дар пояш андохтӣ. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* қувват, зӯр, иқтидор.

Нӯфал ба шукӯҳи бозуи хеш
Меронд шукӯҳи хасм аз пеш. *Шоҳин*

**бозуи** *чизе* **доштан** қувват ва истеъдоди чизе доштан.

Бозуи заре зарур дорам
Шояд, ки ба он камар дарояд. *Зуҳурӣ*

3. болу чанголи парранда; панҷаи ҳайвон.

Ба бозу кунад шер ҳамвора кор,
Ҳар он ҷо, ки бошад, биёбад шикор. *Фирдавсӣ*

◇ **бозуи шер** *киноя аз* дасти қавӣ, зӯрманд.

Дигар кас чу ту, эй савори далер,
Бад-ин бурзу болову бозуи шер... *Фирдавсӣ*

**бозу кушодан** а) омода шудан.

Ба хидмат миён басту бозу кушод,
Саги нотавонро даме об дод. *Саъдӣ*

б) *киноя аз* дасти саховат ва ҷавонмардӣ дароз кардан.

Бе дасти кушода нест мақбул дуо,
Зинҳор, забон бибанду бозу бикушо. *Мухлиси Кошӣ*

**БОЗУРГОН** بازرگان *ниг.* **бозаргон.**

**БОЗУРГОНӢ** بازرگانی *ниг.* **бозаргонӣ.**

**БОЗУДАРОЗ** بازودراز **1.** дастдароз; **2.** *киноя аз* қавидаст, зӯрманд, тавоно.

Теғзанат Баҳмани бозудароз,
Навбатият Санҷари навбатнавоз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БОЗХАМОНИДАН** بازخمانیدن *тақлид кардан ба таври мазоҳ.*

Мардум наӣ, охир, ба кӣ мемонад рӯят?
Чун бӯзинае, к-ӯ ба касе бозхамонад. *Тайён*

**БОЗХАРИДАН** بازخریدن харида озод кардан; халос кардан, раҳонидан аз қайди касе.

Боре забони тааннут дароз карда ҳамегуфт: Ту он нестӣ, ки падарам туро аз фаранг бозхарид? *Саъдӣ*

**БОЗХОНДАН** بازخواندن *ҷеғ зада талаб кардан,* даъват намудан.

Ӯро маъзул кард ва ба Мадина бозхонд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**БОЗХОСТ** بازخواست **1.** даъво.

Алҳол миёнаи давлати Русия ва Бухоро анқариб бозхосте бархостанист ва фитна ва қитол ҷунбиданӣ. *Аҳмади Дониш*

**2.** муохиза; итоб, сарзаниш.

Касеро, ки бар сари коре таъин карда бошад, ӯ харобии андак ё бисьёр карда бошад, ӯро бозхост ва таъдиб кунад. *«Таърихи Табарӣ»*

**БОЗХОҲ** بازخواه хоҳанда, талабкунанда.

Нағмапардози базми шоҳ шуданд,
Ба сад оҳанг бозхоҳ шуданд. *Бедил*

**БОЗХӮРДАН** بازخوردن дучор шудан, вохӯрдан.

Гурӯҳе дуздон ба эшон бозхӯрданд. *Авфӣ*

**БОЗЧИДАН** بازچیدن ғундоштан, ғундошта мондан, гирифта мондан, бас кардан.

Анқо шикори кас нашавад, дом бозчин,
К-он ҷо ҳамеша бод ба даст аст домро. *Ҳофиз*

**БОЗЬЁФТ** بازیافت дубора ба даст даровардан, гардонда гирифтан.

Амволе, ки султон Алоуддин дар ибтидои ҷулус... қисмат намуда буд, шурӯъ дар бозьёфти он кард. *«Таърихи Фаришта»*

**БОЗӢ I** بازی **1.** саргармӣ бо чизе; машғулияти хурсандиовар, машғулияти шавқу ҳавасангез ҳамчун қиморбозӣ, шатранҷбозӣ ва ғ., машғулияти ғайриҷиддӣ.

Ҳисобе, ки бо худ барандохтӣ,
Чунон нест бозӣ, ғалат бохтӣ. *Низомӣ*

Кори арбоби мулк бозӣ нест,
Бозӣ оини сарфарозӣ нест. *Ҷомӣ*

**бозӣ кардан** *бо касе* аз рӯи назарногирӣ бо касе ҳамчун бо бозича рафтор кардан.

Замона киро корсозӣ кунад,
Ситора ба ҷони кӣ бозӣ кунад? *Низомӣ*

Ҳар кӣ тез ва сабуксар бошад, ман бо вай чунон бозӣ кунам, ки кӯдакон бо гӯй бозӣ кунанд.
*Аҳмади Дониш*

2. ҳила, фиребу найранг; кори аҷиб.

Ҳамон бозиҳо, ки дар рӯзгори амири мозӣ мекарданд, кардан гиранд ва ман низ дар балои бузург афтам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Чу гетӣ дари равшанӣ боз кард,
Ҷаҳон бозии дигар оғоз кард. *Низомӣ*

Ҳон, машав навмед, чун воқиф наӣ аз сирри ғайб,
Бошад андар парда бозиҳои пинҳон, ғам махӯр.
*Ҳофиз*

**бозӣ ангехтан** *киноя аз* фиребу найранг кардан, фитна ангехтан.

Дило, чанд аз ин бозӣ ангехтан,
Ба ҳар даст ранге даромехтан. *Низомӣ*

**бозӣ берун овардан** *киноя аз* фиребу найранг ба кор бурдан.

Дил ҳамедуздиву мункир мешавӣ,
Бозии некӯ бурун овардаӣ. *Анварӣ*

**бозӣ хӯрдан** фиреб хӯрдан, фирефта шудан.

Бозии ишрат махӯр аз хандаи мо ҳамчу барқ,
Гирьяҳо дар парда дорад чеҳраи хандони мо. *Соиб*

**3.** *маҷ.* ҳаракат, ҷунбиш, рақс.

Хоҳам аз зулфи ту тоб орам, ки банди ҷон кунам,
Зулф дар бозӣ дарорӣ, чун тавон овард тоб?
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **ба бозӣ доштан** ночиз шумурдан.

Нахустини фитрат пасини шумор
Туӣ, хештанро ба бозӣ мадор. *Фирдавсӣ*

**БОЗӢ II** بازی кор ва амали боз (шоҳин), бозигарӣ, шоҳинӣ.

Ба тороҷи худ турктозӣ кунӣ,
Ки гунҷишк бошиву бозӣ кунӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОЗҶУСТАН** بازجستن тафтиш кардан.

Абӯҷаъфар низ андаристод ва пурсидан гирифт ва бозҷуст, то дуруст шуд ӯро аз сиқот ва удул, он гоҳ бифармуд, то бикуштандаш.
*«Таърихи Табарӣ»*

**БОИДРОК** بادراک дарккунанда, дарьёбанда.

Ақл аз ҷон гашт боидроку фар,
Рӯҳ ӯро кай шавад зери назар? *Румӣ*

**БОИН** *а.* بائن‖باین ҷудо, ҷудошуда.

Пури султон гар бар ӯ хоин шавад,
Он сараш аз тан бад-он боин шавад. *Румӣ*

◇ **се талоқи боин** *д.* се талоқи ҷудокунанда (зану шавҳарро).

Мулк бар рӯи хисрави шаҳзод
Зулмро се талоқи боин дод. *Саноӣ*

**БОИС** *а.* باعث сабаб, мӯҷиб.

Аввал дар таҳзиби ахлоқи хеш бояд кӯшид, он гаҳ дигаронро бар он боис бояд буд. *«Калила ва Димна»*

Ман ба савдои сари зулфи ту саргардонам,
То ба саргаштагиям гардиши даврон боис. *Ибни Ямин*

**БОИСТ** بایست *ниг.* **бойстан.**

**БОИСТАГӢ** بایستگی лузум ва зарурият; **ба боистагӣ** аз рӯи зарурат ва лузум.

Ҷаҳонро чу борон ба боистагӣ,
Равонро чу дониш ба шоистагӣ... *Фирдавсӣ*

Ба боистагӣ хӯрду ҷунбонд сар,
Ки хӯрде надидам бад-ин сон дигар. *Низомӣ*

**БОИСТАН** بایستن лозим ва зарур будан; лоиқ будан.

Мусаннифи ин китоб гӯяд, ки агар ҷумлаи уламои Бухороро зикр кунем, дафтарҳо бояд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба дасти хеш табаҳ мекунӣ ту сурати хеш,
Вагарна сохтаандат, чунон ки мебоӣ. *Камоли Исмоил*

Дар он ишрат, ки аз ҳар чизу ҳар кас
Намебоисташ, илло Юсуфу бас. *Ҷомӣ*

**БОИСТАНӢ** بایستنی коре, ки иҷро шуданаш лозим ва зарур аст.

Бигуфтанд, к-аз мо ту донотарӣ,
Ба боистаниҳо тавонотарӣ. *Фирдавсӣ*

**БОИСТЕҲҚОҚ** بااستحقاق сазовор, шоиста, мустаҳиқ.

Бисёр доноёни боистеҳқоқи давлат аз қути якрӯза маҳрум буданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОК** باک тарс, хавф, бим; парво.

Фаридун чу бишнид, шуд хашмнок,
Аз он жарф дарьё наёмадш бок. *Фирдавсӣ*

Агар аз он бигузарам, аз ин сухани ту ҳеҷ бок надорам ва агар натавонам гузашт, бадтар аз онам, ки гуфтам. *Аҳмади Дониш*

**БОКИРА** *а.* باکره духтари ҳанӯз ба шавҳар нарафта, духтари бикр, дӯшиза.

**БОКУРА** *а.* باکوره **1.** меваи наврас, меваи пешпазак; **2.** мевае, ки ҳанӯз тамом напухта аст, нимпухта, нимдунбул.

Ҳеҷ ангуре дигар ғӯра нашуд,
Ҳеҷ мева(и) пухта бокура нашуд. *Румӣ*

**БОКӢ** *а.* باکی гирьякунанда, гирьянда.

**бол** بال *асоси замони ҳозираи* **болидан.**

**БОЛ** I بال узве, ки парандаҳо бо воситаи он парвоз мекунанд, қанот.

То пир нашуд мард, надонад хатари умр,
То монда нашуд мурғ, надонад хатари бол. *Кисоӣ*

Аз роҳи ҳавас чанд диҳӣ арзи муҳаббат,
Мактуб набанданд ба боли магас ин ҷо. *Бедил*

**болу пар** а) қанот, пару қаноти мурғон.

Хоҳам, ки ба ҷониби ту парвоз кунам,
Аммо чӣ кунам, ки болу пар нест маро. *Ҳилолӣ*

б) *маҷ.* воситаи парвоз кардан; қобилияти паридан; қудрат, тавоноӣ; *муқ.* **пар (пару бол).**

Ба роҳи ишқ нагирам зи шавқ болу паре,
Ки не пиёда шуморанду не савор маро. *Урфӣ*

**бол афшондан (ё фишондан)** а) ҳаракати парвоз кардан, бол кушодан, парвоз кардан, паридан.

Чӣ гуна бол фишонам ба Каҳкашон, Соиб,
Маро, ки қудрати парвоз барги коҳе нест. *Соиб*

Дар бидояти аҳвол муддатҳо чун нафас боли ҷустуҷӯ афшондам. *Бедил*

б) *маҷ.* даст афшондан дар вақти рақс; чапак задан.

Нишонданд мутриб, фишонданд бол,
Ки омад чунон бозие дар хаёл. *Низомӣ*

**бол фурӯ хиштан** қанотҳоро ғун кардан, хам кардан, даркашидан.

Чу дар Рум он мурғи фархундафол
Зи баҳри нишастан фурӯ хишт бол... *Ҳотифӣ*

◇ **боли Ҳумо** аломат ва воситаи хушбахтӣ (мувофиқи афсонаҳои қадим касе, ки бар сараш сояи боли Ҳумо афтад, хушбахт хоҳад шуд).

Шуд давлати шаҳодат агар муддао маро,
Шамшери туст шаҳпари боли Ҳумо маро. *Носир Алӣ*

**боли Анқо ба тори ҳарф бастан** аз пайи иҷрои кори ношуданӣ ва номумкин рафтан.

Эй тахайюлшикори ваҳмкаманд,
Боли Анқо ба тори ҳарф мабанд! *Бедил*

**боли уруҷ кушодан** *киноя аз* парвоз кардан, боло рафтан.

Ҳар як аз хоку обу оташу бод
Боли андешаи уруҷ кушод. *Бедил*

**БОЛ** II *а.* بال дил, ҷон; хотир.

Пас дар ҳама умри худ надидам
Ороми тану фароғати бол. *Савдо*

**БОЛАФШОН** بالافشان болкушода, болҷунбон.

Ҳайрат аз шаш ҷиҳатам дар дили оина гирифт,
Варна ҳар мӯ ба танам сад мижа болафшон дошт. *Бедил*

**БОЛВОЯ||БАЛВОЯ** بالوایه||بلوایه фароштурук, парасту, қалдирғоч.

Обу оташ ба ҳам наёмезад,
Болвоя зи хок бигрезад. *Унсурӣ*

**БОЛЗАН** بالزن парзананда, парвозкунанда.

Чу он болзан бози товуспар
Ба ҷавлонгаҳи Чин даровард сар... *Хоҷу*

**БОЛИДАН** بالیدن **1.** рӯидан, нумӯ кардан, аз қаду бар ёзида рӯидан.

Реша то нест, нест болидан,
Натавон рамзи дона фаҳмидан. *Бедил*

Ин ниҳоли иқбол аз замин то фалакулафлок болид. *«Хизонаи омира»*

Чунон болида дид он сарви озод,
Ки доғи хоби аввал рафташ аз ёд. *Ҳозиқ*

**2.** *маҷ.* сар афрохтан; фахр кардан, мубоҳот кардан, нозидан.

Болид аз ин нишот тани тахт бар замин,
Бигзашт аз ин навед сари тоҷ аз осмон. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Боғ нозад ба хилъати гулҳо,
Кӯҳ болад ба кисвати хоро. *Бедил*

3. афзудан.

Баромад яке зард киштӣ зи об,
Биболид ранҷу биполуд хоб. *Фирдавсӣ*

Вақт аст, ки аз навиди ин фасл
Шодӣ болад зи табъи беғам. *Савдо*

**БОЛИДАРОН** بالیدران фарбеҳрон; фарбеҳ.

Сад уштур қавипушти болидарон
Арақ кард дар зери бори гарон. *Низомӣ*

**БОЛИН** بالین 1. болиш, болишт, такья; ҷои сар мондан дар вақти хоб.

Хуфта бар санҷоби шоҳӣ нозанинеро чӣ ғам,
Гар зи хору хора созад бистару болин ғариб. *Ҳофиз*

Шоҳ болин аз камар карда буд, ки ногоҳ Назар ба сарвақти ӯ расид. *Яҳъёи Себак*

2. палос, кӯрпача.

Насри Сайёр ӯро бар болини худ бинишонд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **ба (сари) болини** *касе* **рафтан** барои дидани бемор рафтан.

Ҳасан ҳамсоя дошт, ... номи у Шамъун, бемор шуд ва Ҳасан ба болини ӯ рафт. *Аттор*

Зи ҳиҷрон Мушфиқӣ бемор шуд, — мегӯяд он бадхӯ,
Равам аз баҳри пурсиш бар сари болин, — намегӯяд. *Мушфиқӣ*

**БОЛИНПАРАСТ** بالین پرست 1. *киноя аз* одами танбал, оромидӯст, роҳатпараст; 2. парастор, мулозими бемор; хизматгор.

Чу болинпарастат бимонад ба ҷой,
Бимонӣ ту он гоҳ бе дасту пой. *Низомӣ*

Зи Чин то Қирвон болинпарасташ,
Зи машриқ то ба мағриб зердасташ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БОЛИШ** I بالش болишт, такья.

[Малик] обидро дид... бар болиши дебо такья зада ва ғуломи парипайкар ба мирваҳаи товусӣ бар болои сар истода. *Саъдӣ*

Ёфт охир ба олами асбоб,
З-он кафи даст кард болиши хоб. *Бедил*

**БОЛИШ** II *т.-м.* بالش миқдори муайяне аз тилло (баробари 8 мисқолу ду донг) дар даври салтанати подшоҳони муғул.

Аҳмад ӯро [Арғунро] азиз ва мӯҳтарам дошт ва бист адад болиш, ки ҷиҳати ӯ нигоҳ дошта буданд, бо дасти худ ба вай дод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БОЛИШ** III بالش сабзиш, рӯиш, нашъунамо.

Болиши кӯдакон зи хуфтан дон,
Болиши мард — сояи хафтон. *Саноӣ*

**БОЛИШТ** بالشت *ниг.* **болиш** I.

Бо сари бедавлатон давлат нагардад, гуфт, агар
Аз пару боли Ҳумо созанд пур болиштро. *Саноӣ*

**БОЛИҒ** I *а.* بالغ 1. он кӣ ба синни балоғат расидааст; ба камолрасида.

Писаре буд ба ғоят комил ва болиғ. *Авфӣ*

2. калоншуда, бавоярасида (оид ба дарахт).

Ва дарахти он чун дарахти мурт аст, ки чун болиғ мешавад, шохаҳои онро ба теғе хаста мекунанд. *Носири Хисрав*

**БОЛИҒ** II بالغ *ниг.* **болуғ.**

**БОЛИҒДАВЛАТ** بالغ دولت *киноя аз* давлатманд.

Фаридун буд тифле говпарвард,
Ту болиғдавлатӣ, ҳам шеру ҳам мард. *Низомӣ*

**БОЛИҒДИЛ** بالغ دل равшанзамир.

Сикандар баромад ба тахти баланд,
Салое ба болиғдилон барфиканд. *Ҷомӣ*

**БОЛИҒНАЗАР** بالغ نظر соҳиби басират, тезбин, дурандеш.

Болиғназарони офариниш,
Равшанбасарони тезбиниш... *Ҷомӣ*

**БОЛО** I بالا 1. забар, фавқ; *муқобили* **зер** I 1.

Биболид кӯҳ, обҳо бардамид,
Сари рустанӣ сӯи боло кашид. *Фирдавсӣ*

2. баландӣ, теппа.

Ду боло буд андар миёни сипоҳ,
Ки шоист кардан ба ҳар сӯ нигоҳ. *Фирдавсӣ*

Рӯзе шере аз биёбон баромад ва шутуреро аз они ман бикушт ва бар сари болое бишуду бонг кард. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* ҳаво, осмон.

Ҳавои хуррам асту ҳар тараф борон ҳамеборад,
Нагӯям қатра, к-аз боло гулу райҳон ҳамеборад. *Хисрави Деҳлавӣ*

То зи нахли қомати раъно балои ман шудӣ,
Гар зи б о л о сад бало ояд, балоро бандаам. *Мушфиқӣ*

4. *маҷ.* фавқият, бартарӣ, афзалият.

Нотавонӣ туро кунад доно,
Оҷизӣ мар-туро диҳад боло. *Саноӣ*

5. қадду қомат.

Таҳамтан яке гурз зад бар сараш,
Ки ҳам гашт болои кӯҳпайкараш. *Фирдавсӣ*

Ба боло-санавбар, ба дидор хур,
Чу хуршедаш аз чеҳра метофт нур. *Саъдӣ*

Зулфи сияҳи ту мушки Чин аст,
Болои ту сарви ростин аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**болои дилҷӯ** қомати мавзун, зебо.

Ки ишқи ман, эй хоҷа, бар хӯи ӯст,
На бар қадду болои дилҷӯи ӯст. *Саъдӣ*

**болои чамон** қомати хиромон.

Баъд аз ин дасти ману домани он сарви баланд,
Ки ба болои чамон аз буну бехам барканд. *Ҳофиз*

**болову бурз** қадду қомати баланд; *муқ.* **бурз (бурзу боло).**

Бибинед болову бурзи маро,
Бару бозуву теғу гурзи маро. *Фирдавсӣ*

**боло гирифтан** баланд шудан; қад кашидан, қад барафроштан.

Ба як моҳ боло гирифт он ниҳол,
Фузун з-он, ки дигар дарахтон ба сол. *Унсурӣ*

**боло кашидан** қад кашидан, қад афрохтан; ба боло ёзидан.

Ниҳоли иқболи Шамсулмаолӣ боло кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

6. *маҷ.* дарозӣ.

Фарше ёфтанд сесад араш боло андар шаст араш паҳно. «*Таърихи Табарӣ*»

7. бо изофа ҳамчун пешоянди номӣ ба маънои бар забари..., бар рӯи..., баландтар аз..., фавқи... кор фармуда мешавад.

Болои он ба ҷои хишти пухта хиштҳои сангин аст. «*Таърихи Табарӣ*»

◇ **болои шаб** дарозии шаб, тамоми шаб.

Бирафту бипаймуд болои шаб,
Пурандеша дил, пур зи гуфтор лаб. *Фирдавсӣ*

**ба болои сол** ба дарозии сол.

Бирафтанд хубону баргашт Зол
Шабе дерьёзон ба болои сол. *Фирдавсӣ*

**болову паст** *киноя аз* осмону замин, дуньё, ҷаҳон.

Ҳама сози ӯянд — болову паст,
Ҳама толиби ӯй — хушьёру маст. *Хотифӣ*

**ду боло** дучанд.

Аторудро ду боло давлати ноз,
Ба муншӣ мансабе гашта сарафроз. *Ҳозиқ*

**боло гирифтани кор** пешрафт ва равнақу тараққӣ ёфтани кор.

Шудам ошиқ ба болои баландаш,
Ки кори ошиқон боло гирифтаст. *Ҳофиз*

**боло давидан** мағрур шудан.

Муҳити ҳимматам ҳарчанд аҷзам паст медорад,
Ба хок афтодаам чун қатра аз боло давиданҳо.
*Носир Алӣ*

**боло рафтани димоғ** *киноя аз* ғуруру нахват ва кибр пайдо кардан.

Боло намеравад зи тараққӣ димоғи мо,
Чун офтоб дуд надорад чироғи мо. «*Баҳори Аҷам*»

**БОЛО** II||**БОЛОЙ** بالا||بالای асп; ҷанибат, аспи кутал; *муқ.* **болод**.

Зи кин тунд гашту баромад зи ҷой,
Ба болои ҷангӣ даровард пой. *Фирдавсӣ*

Фурӯд омад аз аспу болой хост,
Яке ҷомаи хисраворой хост. *Фирдавсӣ*

**БОЛОБАЛАНД** بالابلند қоматбаланд, қадбаланд, қаддароз; *маҷ.* мавзунқомат.

Зи дасти кӯтаҳи худ зери борам,
Ки аз болобаландон шармсорам. *Ҳофиз*

Ҳама болобаландон омаданд аз майли дил сӯят,
Санавбарро хирому сарвро рафтор бонстӣ. *Мушфиқӣ*

**БОЛОД** بالاد асп; *муқ.* **боло** II.

Ман раҳӣ пиру сустпой шудам,
Натавон роҳ кард бе болод. *Фароловӣ*

**БОЛОДАРОЗ** بالادراز қоматбаланд, қаддароз.

Ҳаст алиф аблаҳу болодароз,
З-он ки кунад аз дигарон по дароз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БОЛОДАСТ** بالادست забардаст; олӣ.

Ҳусни болодастро ороише чун ишқ нест,
Тавқи кумрӣ сарвро беҳтар зи халхоли зар аст. *Соиб*

**БОЛОЙ** بالای *ниг.* **боло** II.

**БОЛОЙХОҲ** بالای‌خواه аспхоҳ, аспталаб.

Хурӯшидани марди болойхоҳ
Якояк баромад зи даргоҳи шоҳ. *Фирдавсӣ*

**БОЛОН** I بالان **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозираи* **болидан; 2.** мутаҳаррик, ҷунбон.

Шикам болон ба ҳомун-дар ҳамерафт,
Шуда ҳомун ба зери он муқаффар. *Манучеҳрӣ*

**БОЛОН** II بالان долон; даҳлез.

Якеро садди Яъҷуҷ аст девор,
Якеро равзаи хулд аст болон. *Унсурӣ*

Ба Қолиниус-андарун хони ман
Яке тут буд пеши болони ман. *Фирдавсӣ*

**БОЛОНИШИН** بالانشین **1.** садрнишин, пешгоҳнишин; **2.** *маҷ.* дорои афзалият ва бартарӣ.

Ба хубӣ гарчи маҳ болонишин аст,
Ба болои туаш боло набошад. *Камоли Хуҷандӣ*

**БОЛОПАЙКАР** بالاپیکر баландқомат.

Даҳон пурнӯш бодо модаратро,
Ки зод ин сарви болопайкаратро.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БОЛОПӮШ** بالاپوش кӯрпа; кампал; чизе, ки аз боло пӯшида мешавад; *муқобили* **зерпӯш.**

Зерпӯш аст маро оташу болопӯш об,
Лоҷарам гӯи гиребон ба ҳазар боз кунам. *Хоқонӣ*

**БОЛОР** بالار тири хона, чӯби ғафси дароз, ки барои пӯшонидани боми хона ба кор меравад.

Ба чашмат-андар болор нангарӣ ту ба рӯз,
Ба шаб ба чашми касон-андарун бубинӣ коҳ. *Рӯдакӣ*

Натвонам ин далерӣ ман кардан,
Зеро ки хам бигирад болорам. *Абулаббоси Аббосӣ*

**БОЛУ** I بالو доначаҳои сахт, ки дар рӯи пӯсти инсон пайдо мешавад ва дард намекунад, озах, севол, сӯълул.

Эй ишқ, зи ман дур, ки бар ман ҳама ранҷӣ
Ҳамчун зи бари чашм яке мӯҳкам болу.
*Шокири Бухорӣ*

**БОЛУ** II بالو бародаре, ки аз як падару модар таваллуд шудааст (нисбат ба бародар ва ё хоҳари дигар).

**БОЛУА** *а.* بالوعه ҷоҳи сартанг дар хона ё дар рӯи ҳавлӣ, ки дар он обҳои мустаъмал ва барзиёд мерезанд; ҷои дасту рӯ шустан, обрез; ташнав.

Аҷаб нест болуа гар шуд хароб,
Ки хӯрд андар он рӯз чандин шароб. *Саъдӣ*

**БОЛУҒ**||**БОЛИҒ** بالغ шохи дарунхолии гов ё чӯби миёнхолӣ, ки бо он шароб менӯшанд; паймонаи шароб.

Бо ҷанги суғдиёнаву бо болуғи шароб
Омад ба хони чокари худ хоҷа бо савоб.
«*Луғати фурс*»

**БОМ** I بام *болои хона, пӯшиши хона;* тарафи берунии шифти хона.

Бинвозадам ба нозу бияндозадам ба ранҷ,
В-ар хонадам зи бому бирун ронадам зи дар. *Қатрон*

**нишастани бом** фурӯ рафтан ва ҷӯкидани бом.

Ҷор девори хона равзан шуд,
Бом бишнасту остон бархост. *Хоқонӣ*

◇ **боми арш** *киноя аз* осмон.

Ман он мурғам, ки ҳар шому саҳаргоҳ
Зи боми арш меояд сафирам. *Ҳофиз*

**боми олам** *киноя аз* осмон.

Дидбонони боми оламро
Пардаҳо бар басар надӯхтаанд. *Хоқонӣ*

**боми фалак** *киноя аз* осмон.

Ҳеҷ гаҳ нолаи ман гӯшзади он маҳ нест
В-ин камандест, ки аз боми фалак кӯтаҳ нест. *Урфӣ*

**боми чарх** *киноя аз* осмон.

Нам гирифт аз ашки ман девори ҳар сарманзиле,
Ашк агар ин аст, боми чарх нам хоҳад кашид. *Ҳилолӣ*

**боми чашм** пилки чашм.

Чун бум боми чашм ба абрӯ ба рӯзи хашм
В-аз кина гашта парраи биниш белвор. *Сӯзанӣ*

Аз ростӣ ту хашм хӯрӣ доим,
Бар боми чашм сахт бувад ожах. *Кисоӣ*

**боми** *касеро* **кӯтоҳ дидан** *киноя аз* беҳомӣ ва ҳақир шумурдан касеро.

Гарчи кӯтоҳ дидаӣ бомам,
Дур кун санги таъна аз ҷомам. *Авҳадӣ*

**БОМ** II بام *шакли кӯтоҳшудаи* **бомдод.**

Чу огаҳ шуд аз кори Дастони Сом,
Зи Қобул биёмад ба ҳангоми бом. *Фирдавсӣ*

Ба вақти шом ҳаме ин ба он супорад гул,
Ба гоҳи бом ҳаме он ба ин диҳад ахтар. *Анварӣ*

**сапедаи бом** сапедадам, субҳдам; **аз бом то шом** аз бомдод то бегоҳӣ.

Ҳокими он мулк... истиқболи Ромдев намуда, ҷанг дардод ва аз бом то шом маъракаи қитол гарм буда. «*Таърихи Фаришта*»

**БОМ** III بام *ниг.* **бам.**

Ба сӯзи нолаи зорам зи ушшоқ
Навои зеру боме барнаёяд. *Хоҷу*

**БОМАНИШ** بامنش хирадманд, бобасират; дорои хислатҳои неки инсонӣ.

Чунон ки малик касе ба ҷой хоҳад фиристодан, марде биталаб бахирад ва боманиш. «*Таърихи Табарӣ*»

**БОМАҒЗ** بامغز 1. хирадманд, оқил; 2. хирадмандона, оқилона, маъқул.

Наёмадаш бомағз гуфтори ӯй,
Сараш тезтар шуд ба озори ӯй. *Фирдавсӣ*

**БОМГОҲ** بامگاه *ниг.* **бомдод.**

Ба ман шароб мапаймой бомгоҳ, мабодо
Ки маст гардаму аз дидани ту бехабар афтам. «*Баҳори Аҷам*»

**БОМДОД** بامداد субҳ, пагоҳӣ.

Султон Ҷалолиддин... аз бомдод то нимрӯз бо ҳафтсад савор дар қалб истода, доди мардӣ ва мардонагӣ дод. «*Таърихи Фаришта*»

**бомдоди пагоҳ** саҳари барвақт, субҳи содиқ, саҳаргоҳон.

Гуфт: Он кас, ки бомдоди пагоҳ
Мениҳад по зи кунҷи хона ба роҳ... *Ҷомӣ*

**БОМДОДОН** بامدادان дар вақти бомдод, ҳангоми пагоҳӣ, субҳгоҳон.

Меҳр дидам бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯи ховар мешитофт. *Рӯдакӣ*

Бомдодон... хотири бозомадан бар раъи нишастан ғолиб омад. *Саъдӣ*

**БОМУКНАТ** بامکنت бой, давлатманд.

Он марди бомукнат... духтари худро... бар писари Луқмон ҷилва дод. «*Равзат-ус-сафо*»

**БОМӢ** بامی 1. мансуб ба бом I; **оби бомӣ** обе, ки дар вақти боридани борон аз бом мерезад, мешорад.

Диламон чу оби бомӣ,
Танамон баҳори бодӣ. *Абӯшуайб*

2. сокини шаҳри Бомиён.

Чағонию бомию Хатлону Балх
Шуда рӯз бар ҳар касе тору талх. *Фирдавсӣ*

**БОН** I *а.* بان дарахти мавзуне, ки баргҳои нозуку хушбӯй дорад ва аз донаҳои пистамонанди он равғани хушбӯе мегиранд, ҳуббулбон.

Чу бону чу кофуру чун мушки ноб,
Чу уду чу анбар, чу равшан гулоб. *Фирдавсӣ*

Ҷонро набувад бӯи хушу бӯи хуши ӯ
Чун бӯи хуши ғолияву анбару бон аст. *Манучеҳрӣ*

**БОН** II بان *шакли кӯтоҳшудаи* **бонг.**

**БОН** III *ҳ.* بان як навъ тири оҳанӣ.

Эшон... ба зарби тӯпу туфанг ва бон бисьёре аз мардуми Хондис ва Роҷпутро зоеъ сохт[анд]. «*Таърихи Фаришта*»

**БОНАВО** بانوا тавонгар, давлатманд, некӯаҳвол.

Ду марданд, шоҳо, бад-ин шаҳри мо —
Яке бонаво, дигаре бенаво. *Фирдавсӣ*

**БОНГ** بانگ фарьёд; овоз, садо, махсусан садои баланд.

Баровард бонгу ғиреву хурӯш,
Замон то замон з-ӯ ҳамерафт ҳӯш. *Фирдавсӣ*

Мунтазир, ки кай шавад ин шаб ба сар,
То бароянд аз кушодан бонги дар. *Румӣ*

Сад ҳазорон гул шукуфту бонги мурғе барнахост,
Андалебонро чӣ пеш омад, ҳазоронро чӣ шуд? *Ҳофиз*

**бонги зер** овози (пардаи) паст ва маҳини мусиқӣ.

Соқӣ, гузин бодаву май хӯр ба бонги зер,
К-аз кишт сор ноладу аз боғ андалеб. *Рӯдакӣ*

**бонги намоз** азон, даъват ба намоз.

Муаззин ғалат кард бонги намоз,
Магар ҳамчу ман масту мадхуш буд? *Саъдӣ*

**бонги нӯш** «бинӯш!» гуфтан, садои «бинӯш!» ҳангоми нӯшонӯшӣ.

Ба даври ман шуда айём косаи пурзаҳр,
Ба ҳар кӣ менигарам, бонги нӯш меояд. *Сайидо*

**бонг задан** (*ё* **барзадан, кардан**) фарьёд кардан, бо овози баланд хитоб кардан.

Мард бикшод он фаларзаш, хок дид,
Қард занро бонгу гуфташ: Эй палид! *Рӯдакӣ*

Яке бонг барзад ба хоб андарун,
Ки ларзон шуд он хонаи садсутун. *Фирдавсӣ*

Бонг бар кӯдакон зад, ки ҷаро беадабӣ мекунед? *Авфӣ*

◇ **бонгу ном** овозаву ном, шуҳрат.

Амр... гуфт: Эй Муслима, ту гирди ҷаҳон бигаштӣ ва он кардӣ, ки фармон буд бад-ин, ки кардӣ, агар аз баҳри худо кардӣ, бонгу ном биҷустӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**бонг ба ахтар задани субҳ** сар шудани рӯз.

Субҳи нахустин чу нафас барзанад,
Субҳи дувум бонг бар ахтар занад. *Низомӣ*

**БОНГАК** بانگک *шакли хурдӣ ва навозиши* **бонг.**

Пӯпаке дидам ба ҳаволии Сарахс,
Бонгак барбурда ба абр-андаро. *Рӯдакӣ*

**БОНУ** بانو **1.** хонум, хотун, бегим, бибӣ, бойзан; хонуми асилзода.

Ин гуфту ниҳод сар ба зону,
Хуш шуд дили хоҷа, ҷони бону. *Шоҳин*

**бонуи деҳ** зани кадхудо, ҳамсари арбоби деҳ.

Ба духтар чӣ хуш гуфт бонуи деҳ,
Ки рӯзи наво барги сахтӣ бинеҳ. *Саъдӣ*

**2.** зани дӯстдошта, маҳбуба.

Ҳамин буд мақсудам аз он сухан,
Ки бошӣ ту бонуи зонуи ман. *Савдо*

◇ **бонуи Миср** *киноя аз* Зулайхо.

Буте дошт бонуи Миср аз рухом,
Бар ӯ мӯътакиф бомдодону шом. *Саъдӣ*

**БОНӢ** *а.* بانی **1.** бинокунанда, бинокор, меъмор.

То қазо кардаст дар қасри бало бонӣ маро,
Чун ҳубобам нест ғам аз хонавайронӣ маро. *Туғрал*

**2.** ихтироъкунанда; муассис, асосгузор.

Мухтареи шеър ва бонии буньёди қасида хоҷа Аббоси Марвист. *«Хизонаи омира»*

**БООФАРИН** باآفرین шоёни таъриф, сазовори таҳсин.

Чу Гударзу ҳафтод пури гузин,
Ҳама номдорони боофарин. *Фирдавсӣ*

**бор** بار *асоси замони ҳозираи* **боридан.**

**-бор** بار *суффикси исмсоз* **1.** маънои борандаро ифода мекунад, мас. 'гавҳарбор', 'мушкбор', 'хунбор'; **2.** маънои дар як ҷо зиёд будани чизеро ифода мекунад, мас. 'рӯдбор', 'ҷӯйбор'.

**БОР** I بار **1.** ҳамле, ки бар пушт ниҳода аз ҷое ба ҷое мебаранд.

Чу сесад буна барниҳоданд бор,
Ду сесад ҳамон аз дари корзор. *Фирдавсӣ*

**бор барбастан** бор кардан, бор гузоштан.

Қатори уштуриро бор барбаст,
Чу панҷ ангушт дар таъини як даст. *Мулҳам*

**2.** вазнинӣ, гаронӣ.

Замин аз бори лашкар буд бистӯҳ,
Ки мерафтанд ҳамчӯн оҳанин кӯҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Бар тани Ширин назар ҳам ҳаст бор аз нозукӣ,
Бар дили Фарҳод кӯҳи Бесутун ҳам бор нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* ғам, ғусса, андӯҳ.

Бор аз хотири бузургвор зоил шавад. *Авфӣ*

◇ **бор (бар)бастан** *аз ҷое* кӯч кардан, кӯчидан, рафтан аз ҷое.

Шаҳаншаҳ бор барбаст аз Хуросон,
Саропарда бизад бар роҳи Гургон.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ҳузн ва андуҳ аз он диёр бор баста буд.
*«Таърихи Фаришта»*

**бор beштар дар ҷой кардан** *киноя аз* хӯрдану нӯшидани аз ҳад зиёд.

Хоразмшоҳ бихандид, гуфт: Солор дӯш бор бештар дар ҷой кардааст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**бори** *касе* **бурдан** (*ё* **кашидан**) аз барои касе азоб кашидан; нозбардорӣ кардан, навозиш кардан.

Ятим ар бигирьяд, кӣ нозаш харад
В-агар хашм гирад, кӣ бораш барад? *Саъдӣ*

**бори ор кашидан** *киноя аз* шарм кардан, ба хиҷолат мондан.

Зарри суханро чу намудам иёр,
В-аз сухани «зар» чӣ кашам бори ор?! *Ҷомӣ*

**бори сақар бастан** *киноя аз* мурдаи одами бад ё, нописандида.

Найзаи афъикирдор ба ҳар кас заҳр мерехт, он кас бори сақар мебаст. *«Фатҳнома»*

**бор бар дил будан** *киноя аз* дар дил ғаму андӯҳ доштан.

Ҳар ки бар дӯш аст бораш, — дар талоши манзил аст,
Роҳати манзил надорад он ки бораш бар дил аст.
*Соиб*

**бор бар хар ниҳодан** *киноя аз* тайёр шудан ба марг.

Ба гӯш андар ҳамегӯяд гетӣ: Бор бар хар неҳ,
Ту гӯши дил ниҳодастӣ ба дастони ниҳовандӣ.
*Носири Хисрав*

**БОР** II بار бар, мева, самар; ҳосил.

Яке мевадоре бимонад зи ман,
Ки монад ҳаме бори ӯ бар чаман. *Фирдавсӣ*

Дарахт падид омад ва онро бех ва соқ ва барг ва бор пайдо шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Афсӯс аз он ки охири кор
Худ меваи талх медиҳад бор. *Шоҳин*

**бор гирифтан** а) самар ёфтан, мева кардан, ҳосил додан.

Бехи иқбол боз нашв намуд,
Шохи инсоф боз бор гирифт. *Анварӣ*

б) *маҷ.* ҳомила шудан, обистан шудан.

Имрӯз ҳамебинаматон бор гирифта
В-аз ҷирми гаронбор тан озор гирифта. *Манучеҳрӣ*

**бор доштан** *маҷ.* ҳомила шудан, обистан шудан.

... Ки Эраҷ бар ӯ меҳри бисьёр дошт,
Қазоро канизак аз ӯ бор дошт. *Фирдавсӣ*

**бор ниҳодан** (*ё* **гузоштан**) *маҷ.* зоидан, таваллуд кардан.

Ба вайронае бор бинҳоду мурд,
Ғами тифл меҳурду ҷон месупурд. *Низомӣ*

**(ба) бор овардан** мева додан, самар овардан; ҳосил овардан.

Чунин аст кирдори гарданда даҳр,
Гаҳе нӯш бор оварад, гоҳ заҳр. *Фирдавсӣ*

Дарахти дӯстӣ биншон, ки коми дил ба бор орад,
Ниҳоли душманӣ баркан, ки ранҷи бешумор орад.
*Ҳофиз*

◇ **бор бастани забон** пайдо шудани сафедӣ, зардӣ ва ё сиёҳӣ ба рӯи забон, ки аломати беморӣ мебошад.

Вазъи нохуш бар суханвар сахт бошад ногувор.
Бор мебандад забон, ҳар гаҳ бадан ранҷур шуд.
*Мӯҳсини Таъсир*

**бори сабр ёфтан** самари сабр ҳосил кардан; таҳаммул пайдо кардан, тоқат ҳосил кардан.

Дили ман бор намеёбад сабр,
Ҳама офоқ ба ғирболи ту бехт. *Анварӣ*

**БОР** III بار қабул, пазирой (дар боргоҳ); иҷозат, рухсат барои даромадан ба ҳузури подшоҳ; ҳозиршавӣ дар назди подшоҳ.

Ҳуҷҷоб арза доштанд: Салом ба салом омадааст ва бор мехоҳад. *Авфӣ*

Хилвате он чунон ки андар вай
Ҳеҷ махлуқро набошад бор. *Камоли Исмоил*

**бори ом** қабули умумии подшоҳ.

Рӯзе бори ом дода буд, пеши ӯ даромадам.
*Авфӣ*

**бор додан** ба ҳузури худ рухсат додани подшоҳ, қабул ва пазирой намудан.

Баъд аз фароғи аврод мардумонро бор додӣ, то пешингоҳ кори мулк ва адл рондӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Якеро гӯшмол аз дор доданд,
Якеро бар дари шаҳ бор доданд. *Ҷомӣ*

**бор ёфтан** пазирой шудан, қабул шудан (махсусан аз тарафи подшоҳ).

Биёмад шаби қиргун, бор ёфт,
Маи равшану хуб гуфтор ёфт. *Фирдавсӣ*

**БОР** IV بار дафъа, карат; мартаба.

Дар ишқи ту бар умеди суде
Сад бор маро зиён расидаст. *Анварӣ*

Ошиқи худро чаро ҳар бор гӯӣ бевафо,
Гар наранҷад хотири ту, бевафо гӯям, ки кист.
*Камоли Хуҷандӣ*

**боре** а) як бор; ягон бор; кошкӣ ягон бор!

Боре ба умр як хабаре ёбаме зи ту,
Чун нест аз ҳавои ту аз худ хабар маро. *Анварӣ*

б) алқисса; ба ҳар ҳол; модом ки.

То дар раҳи пирӣ ба чӣ оин равӣ, эй дил,
Боре ба ғалат сарф шуд айёми шабобат. *Ҳофиз*

Ту дониву касон, биҳилат бод хуни ман,
Боре зи бори ман бувад озод гарданат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бори дигар** дафъаи дуйӯм, боз, аз сари нав.

Он шамъи саргирифта дигар чеҳра барфурӯхт,
В-ин пири солхӯрда ҷавонӣ зи сар гирифт. *Ҳофиз*

**дар бор** даррав, дарҳол, фавран.

Ба ҳар узре, ки меовард дар кор,
Ҷавобе мениҳодаш тоза дар бор. *Убайди Зоконӣ*

**БОР** V بار шоха, шохи дарахт; шохи наботот.

Ду чашми оҳуву ду наргиси шукуфта ба бор
Дурусту рост бад-он чашмакони ту монад. *Дақиқӣ*

Агар нестӣ фарри ин тоҷдор,
Сарат кандаме чун турунҷе зи бор. *Фирдавсӣ*

**БОРА** I باره девори қалъа, ҳисор; девори шаҳр; хоктӯдаи баланд дар гирдогирди шаҳр ва ё қалъа; *муқ.* **бору.**

Ту гуфтӣ яке бораи оҳан аст
Ва ё кӯҳи Албурз дар ҷавшан аст. *Фирдавсӣ*

Бораe бино карданд, ки тӯли он понсад араш буд.
*Авфӣ*

**бора баровардан** қалъа, ҳисор ва истеҳком сохтан.

Ба Суғд зане подшоҳ будааст, ӯ Суғдро бора баровардааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

**бора кашидан** девор кашидан, девор задан, девор рост кардан.

**БОРА** II باره дафъа, карат.

Ӯро бо мо фирист, то дилаш борае кушода шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гирифтам байт-байташро шумора,
Ҳазор омад ва лекин чор бора. *Ҷомӣ*

**дигар бора** бори дигар.

Гар боз дигар бора бибинам магар ӯро,
Дорам зи сари шодӣ бар фарқи сар ӯро. *Анварӣ*

Қасе нагӯяд, ки кардаро дигар бора ба кунанда ҳоҷатояд. *Ибни Сино*

**БОРА** III باره тариқ, тартиб, равиш, тарз; ҷиҳат, хусус, бобат.

Набояд ки бошед бо сози ҷанг,
На з-ин бора ҷӯяд касе ному нанг. *Фирдавсӣ*

Чу Шопур омад андар ҷораи кор,
Диламро тоза кард он бораи кор. *Низомӣ*

**дар бораи ...** дар хусуси ..., дар ҳаққи ..., дар бобати ...

**БОРА** IV باره асп, фарас.

Нишаст аз бари бораи тезрав,
Чу аз кӯҳ сар барзанад моҳи нав. *Фирдавсӣ*

Чунон бояд к-ат аз рафтору иштоб
Ба пушти бора-бар бошад туро хоб.
*Фахриддини Гургонӣ*

**бораи гомзан** аспи тезрав, аспи тезтак.

Ба зер андараш бораи гомзан,
Яке жандапил астӣ гӯӣ ба тан. *Фирдавсӣ*

**бораи шабранг** аспи сиёҳранг.

Инони бораи шабранг бартоб
Шитобон рав ба раҳ чун тири партоб.
*Фахриддини Гургонӣ*

**БОРАГӢ** بارگی асп, фарас.

Борагӣ хост шод баҳри шикор,
Барнишасту бишуд ба дидани шоҳ. *Унсурӣ*

Бигуфт ину бар борагӣ шуд савор,
Сипаҳ аз қафояш ҳазорон ҳазор. *Ҷомӣ*

**БОРАҚ** *а.* بارک *шакли кӯтоҳшудаи* **боракалло(ҳ).**

Бар айвон кунад чун салом офтоб
Диҳад абруви тоқ «борак» ҷавоб. *Зуҳурӣ*

**БОРАКАЛЛО(Ҳ)** *а.* بارک الله *калимаи нидо* худо туро муборак кунад!, офарин!, аҳсант!

**БОРАНДОЗ** بارانداز: **борандоз кардан** таваққуф кардан, ист кардан, манзил кардан, манзил гирифтан.

Аз хасу хор дар ин дашт садо меояд,
Ки дар ин манзили пурхавф макун борандоз.
*«Баҳори Аҷам»*

**БОРБАР** باربر барандаи бор, боркаш.

Сари ҷумлаи ҳайвонот, — гӯянд, ки — шер аст ва азалли ҷонварон хар ва ба иттифоқ хари борбар беҳ, ки шери мардумдар. *Саъдӣ*

**БОРБАРДОР** باربردار **1.** *боркаш.*

Говону харони борбардор
Беҳ з-одамиёни мардумозор. *Саъдӣ*

**2.** ҳайвони боркаш.

Мардуми шаҳр низ чанд касро маҷрӯҳ сохтанд ва қариб дусад борбардор ва мавошии лашкарро ғанимат карданд. *«Хизонаи омира»*

**3.** бардорандаи бор аз болои касе, чизе.

Ба бахшиш бош аз эшон борбардор,
Масоз аз вомдоришон гаронбор. *Ҷомӣ*

**БОРВАР** باروَر **1.** самаранок, мевадор, босамар, ҳосилнок.

Маро ба чурбаки соҳибғараз зи беҳ макан,
Ки ман ба боғи фасоҳат дарахти борварам. *Заҳири Форьёбӣ*

Бар боғбон умеди самар аз ниҳол нест,
Нахле, ки солхӯрда шавад, борвар шавад. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* бордор, ҳомила, обистан.

Гумоштагони мо низ мутараққиб ва мутарассиди занони борвар бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба пирӣ борвар шуд Шаҳрбону,
Ту гуфтӣ дар садаф афтод лӯълу. *Фахриддини Гургонӣ*

**БОРГОҲ||БОРГАҲ** بارگاه||بارگه **1.** қабулгоҳи подшоҳон ва амирон; қаср, кохи подшоҳӣ.

Бародарони Фиръавн омаданд ва кас эшонро ба боргоҳ раҳо накардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Фармуд, то боргоҳро ба азамат биёростанд ва лашкариён силоҳ баста бар даргоҳ саф заданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Яке боргаҳ дид сар бар Самок,
Ба гардун расида аз ӯ қадри хок. *Ҷомӣ*

**2.** ҳавлӣ, макону манзил.

Ба навъе дигар рӯю роҳам набуд,
Ҷуз ин асп дар боргоҳам набуд. *Саъдӣ*

**3.** шодурвон, хайма, махсусан хаймаи подшоҳ.

Зиҳӣ боргоҳе бирешимтаноб,
Сутунаш зи зар, мехаш аз сими ноб. *Низомӣ*

**боргоҳ задан** (**ё кашидан**) хайма барпо кардан, чодар задан.

Солор, ки гом бо сипаҳ зад,
Аз беша гузашта боргаҳ зад. *Файзӣ*

◇ **боргоҳи одамият** *киноя аз* дуньё.

Бале, дар боргоҳи одамийят
Ҷуз ӯ кам ёфт роҳи маҳрамийят. *Ҷомӣ*

**боргоҳи самадият** *д.* даргоҳи худо.

Ҷабини ниёз бар замин ниҳода, аз боргоҳи самадият зафар ва нусрат масъалат намуда, савор шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БОРГИН** بارگین **1.** обгир, кӯл, ҳавз, ки дар миёни шаҳр ё деҳ аст; **2.** обпартоби ҳаммом ва ошхона.

Тани паҳлавонро, к-аз ӯ хост кин,
Кашиданд дунима то боргин. *Фирдавсӣ*

Мисли малаку малики рӯзгор
Ҳути фалаку оби боргин. *Анварӣ*

**БОРГИР** بارگیر ҳайвони боркаш ва саворӣ ҳамчун асп, шутур ва ғ.

Боргири ту тозӣ аспи давон,
Ту харидори лангу лошахарон. *Саноӣ*

**БОРДОН** باردان **1.** *хӯрҷин; ҷувол;* **2.** зарфе, ки фурӯшанда чизҳои фурӯхташударо ба он гузошта медиҳад, ҷогаҳ.

Дар бозори он ҷо аз баққол ва аттор ва пилавар ҳар чӣ фурӯшанд, бордони он аз худ бидиҳанд. *Носири Хисрав*

**БОРДОР** باردار **1.** мевадор; **2.** *маҷ.* ҳомила.

Акнун, ки боду боғ заношавҳарӣ кунад,
Аз нутфаҳо зи бод шавад бордор боғ. *Хоқонӣ*

**БОРЕ** باری *ниг.* **бор** V.

**БОРЕЪ** *а.* بارع наку, писандида, фоиқ; дар фазилат ё ҷамол бартарӣ дошта.

Гуфт: Чашми бад дур бод, фасоҳат аз ин комилтар надидам ва иборат аз ин бореътар нашунудам. *«Калила ва Димна»*

**борид** بارید *асоси замони гузаштаи* **боридан.**

**БОРИД** *а.* بارد **1.** хунук, сард; **2.** *маҷ.* хунуктабиат, камҳис.

Он чӣ моро дар дил аст аз сӯзи ишқ
Менашояд гуфт бо ҳар бориде. *Саъдӣ*

**БОРИДАН** باریدن **1.** фурӯ рехтан, фуруд омадан (дар бораи борон, барф ва жола).

Рӯ туруш карда чу абре, ки биборад жола,
Гарчи дар нафс ҷафое ба вафое бирасад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** рехтан; рехта шудан.

Амир Наср сухан мегуфт ва об аз чашми ӯ меборид ва пушаймонӣ мехӯрд бар он чӣ рафта буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Зи ҷоми май ҳамеборид шодӣ
Чу аз мастӣ ҷавонмардиву родӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**БОРИК** باریک **1.** камбар.

Гар расидӣ ба ҷӯяке борик,
Ҳама олам бар ӯ шудӣ торик. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* дақиқ, нозук; мушкилфаҳм.

Муғанниё, суханони Камол б о р и к аст,
Бихон ба чанг, ки борик биние дорад. *Камоли Хуҷандӣ*

**3.** наҳиф, лоғар.

Падид ояд он гоҳ борику зард
Чу пушти касе, к-ӯ ғами ишқ хӯрд. *Фирдавсӣ*

**борик шудан** лоғар шудан.

Беҳ аз равшандилӣ тири шаҳобе нест шайтонро,
Ки шуд борик зоҳид то ҳилоли ид пайдо шуд. *Соиб*

**БОРИКБИН** باریک بین **1.** зирак, ҳушьёр.

Бифармуд, то барниҳоданд зин
Бар он роҳпӯёни борикбин. *Фирдавсӣ*

Зиҳӣ лаъли лабу нозук миёнат,
Муроди дидаи борикбинон. *Убайди Зоконӣ*

**2.** хурдабин, айбҷӯй; кунҷков.

Шайхушшуюх ... гуфт: ... Бархез ва иҷтиноб намо, ки борикбинон дар каминанд. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** хасис, тангчашм.

Аз сари хони фалон бархез, к-ин борикбин
Мешуморад лаб газиданро лаби нони дигар. *Соиб*

**БОРИКСАНҶ** باریکسنج тезбин, дақиқназар, зирак, ҳушьёр.

Гузаштанд бар кӯҳи хоро ба ранҷ
В-аз ӯ хира шуд марди бориксанҷ. *Фирдавсӣ*

**БОРИКХАЁЛ** باریکخیال нозукхаёл, нуктасанҷ, мӯшикоф.

Ҳар кӣ чун ришта зи борикхаёлон гардид,
Рӯзиаш тангтар аз риштаи сӯзан бошад. *Соиб*

**БОРИШ** بارش 1. боридани борону барф; 2. барф, борон; **бориши меғ** борон.

Барқворам ба вақти бориши меғ,
Ба яке даст май, ба дигар теғ. *Низомӣ*

**БОРИҚ** *а.* بارق 1. барқзананда, дурахшон.

Он шамси шориқро бигӯ в-он абри бориқро бигӯ
В-он моҳи ториқро бигӯ: Ёрон саломат мекунанд!
*Шамси Табрезӣ*

2. номи яке аз подшоҳон ва сардорони қабилаи араб дар замони қадим.

Бориқ бо ҷамъе аз санодиду аъён мубтало гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БОРИҚА** *а.* بارقه 1. *муаннаси* **бориқ** 1; 2. абри барқзананда; тобиш, дурахш.

**БОРКАШ** بارکش 1. кашонандаи бор; борбардор.

Сад уштур — ҳама модаи сурхмӯй
Сад астар — ҳама боркаш, роҳҷӯй. *Фирдавсӣ*

2. ҳайвоне, ки бор мекашонад; асп.

Барангехт он боркашро зи ҷой,
Сӯи лашкари хештан кард рой. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* ғамгин, андӯҳгин.

Дили подшоҳон шавад боркаш,
Чу бинанд дар гил хари хоркаш. *Саъдӣ*

4. вазнин, гаронвазн.

Яке найзаи боркаш бар гирифт,
Бияфшурд рон, тарк бар сар гирифт. *Фирдавсӣ*

**БОРНОМА** بارنامه 1. воситаи тафохур ва мубоҳот; тафохур.

Ва ин лофе нест, ки мезанам ва борнома нест, ки мекунам, балки узрест, ки ба сабаби ин таърих мехоҳам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Он ҳама боду борномаву лоф
Доштам ман бар он кал арзонӣ. *Сӯзанӣ*

2. рухсатнома.

**БОРОН** باران 1. қатраҳои об, ки аз абр мерезад.

Ҷаҳонро чу борон ба боистагӣ,
Равонро чу дониш ба шоистагӣ. *Фирдавсӣ*

Борон, ки дар латофати табъаш хилоф нест,
Дар боғ лола рӯяду дар шӯразор хас. *Саъдӣ*

2. *киноя аз* афзунӣ, бисьёрӣ ва фаровонӣ.

Наафтода дар дасти душман асир,
Ба гирдаш наборида борони тир. *Саъдӣ*

Гирьяи чашми ману борони ғам таскин наёфт,
То бинои хонаи тан рӯ ба вайронӣ намонд.
*Мушфиқӣ*

**БОРОНӢ** بارانی либоси намногузари махсус.

Монанди касе, ки рӯзи борон
Боронӣ пӯшад аз каванда... *Лабибӣ*

**БОРСОЛОР** بارسالار солори бор, корвонбошӣ.

Он шунидастӣ, ки дар саҳрои Ғур
Борсолоре бияфтод аз сутур. *Саъдӣ*

**БОРУ** بارو девори қалъа ва ҳисор; *муқ.* **бора** I.

Бисьёр ҷой нардбонҳои сангин бастааст, ки бар сари бору тавонад шуд. *Носири Хисрав*

**БОРУТ** باروت омехтаи шӯра, гӯгирд ва ангишт, ки моддаи тарканда ба вуҷуд меоварад.

**БОРХУДО** بارخدا 1. худо; 2. подшоҳи бузург.

Хоҷаи сайиди Ҳаҷҷоҷ Алӣ-ибн-ул-Фазл,
Он ки аз борхудоёни ҷаҳон беҳамтост. *Фаррухӣ*

**БОРЬЁБ** باریاب хузурьёбанда, ба қабули касе мушаррафшаванда.

Ман кӣ бошам, то шавам дар базми воло борьёб!
Мекунам сарро фидо бар пои девори шумо.
*«Хизонаи омира»*

**БОРӢ** I باری *шакли кӯтоҳшудаи* **борик.**

Рои доно сари сухансорист,
Нек бишнав, ки ин сухан борист. (2) *Унсурӣ*

**БОРӢ** II *а.* باری яке аз номҳои худо.

**БОС** *а.* باس *ниг.* **баъс** II.

**БОСИР** *а.* باصر бинанда, бино.

**БОСИРА** I *а.* باصره *муаннаси* **босир.**

Бувад он сон дар ин шахси муайян,
Чу айни босира бишнос равшан. *Ҷомӣ*

**БОСИРА** II *а.* باصره биной, қувваи биниш; чашм.

Қуввати босира аз кори хеш боз истод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ӯ рафт з-ин ситамкадаю рафт дар пасаш
Нури басар зи босира чун нақш аз китоб. *Савдо*

**БОСИҚ** *а.* باسق дароз ва баланд.

Ва тухми хурмо ба тарбияташ нахли босиқ шуда.
*Саъдӣ*

**БОСЛИҚ** *ю.-а.* باسلیق шоҳраги даст, ки аз он хун мегиранд.

Фассодеро бихондам ва бифармудам, то аз ҳар ду дасти ӯ раги бослиқ бикушуд. *Низомии Арӯзӣ*

**бослиқ задан** шоҳраги дастро кушодан.

Дари дуньӣ барои зар назананд,
Бослиқ аз барои сар назананд. *Саноӣ*

**БОСТОН** باستان қадим, кӯҳна, гузаштаи дерина.

Яке нома буд аз гаҳи бостон,
Фаровон бад-ӯ андарун достон. *Фирдавсӣ*

Ман ин нома аз гуфтаи бостон
Бипайвастам аз ранг чун достон. *Савдо*

**БОСТОНӢ** باستانی қадимӣ, қадима, пештара, дерина.

Таърихномаҳои бостонӣ бозмегӯяд, ки дар салотини салаф ҳеҷ подшоҳе ба ин азамат ва ҷабарут ба арсаи вуҷуд наёмада. *«Хизонаи омира»*

**БОСТОР** باستار фалон; **баҳмону бостор** фалону чунон, фалону казо.

**БОСУР** *а.* باسور беморий мақъад, бавосир.

Гиребон чок зад чун захми босур,
Зи мижгон рехт бар гул шабнами шӯр. *Нозим*

**БОСҚОҚ** *т.-м.* باسقاق фармондор, ноиби подшоҳ дар ягон вилоят, ҳоким.

Қозӣ Разиуддини босқоқ райро эълом кард ва улоғ равон шуд ва дар бандагии Арғун арза дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БОТАРА** باتره доира, даф.

Ҳобат ҳамебибурд, ман ангушт аз он задам
Пеши ту дар канораи хушбонги ботара. *Носири Хисрав*

**БОТИЛ** *а.* باطل **1.** ноҳақ, нодуруст; *муқобили* ҳақ 1.

Ба таъм талх чу панди падар, валек муфид,
Ба назди ҷоҳил — ботил, ба пеши доно — ҳақ! *Ибни Сино*

Димна гуфт: ... хирадманди чарбзабон, агар хоҳад, ҳаққеро дар либоси ботил берун орад ва ботилеро дар дари маърази ҳақ фаро намояд. *«Калила ва Димна»*

**2.** беҳуда, ночиз, зоилшаванда.

Фурӯғи моҳ созад рӯш ботил,
Кунад дар даҳр нури хеш шомил. *Бадрии Кашмирӣ*

**ботил гаштан** *ниг.* **ботил шудан; ботил гуфтан** суханҳои беҳуда ва бемаънӣ гуфтан.

Бале, мард он кас аст аз рӯи таҳқиқ
Ки чун хашм оядаш, ботил нагӯяд. *Саъдӣ*

**ботил кардан** бекор кардан; маҳв кардан, несту нобуд кардан.

Тӯтиеро ба хаёли шакаре дил хуш буд,
Ногаҳаш сели фано нақши амал ботил кард. *Ҳофиз*

[Искандар] гуфт: Ҳар мамлакатеро, ки бигирифтам, раияташро наёзурдаам ва русуми хайроти гузаштагон ботил накардаам. *Саъдӣ*

**ботил сурудан** (*ё* **сароидан**) (суханҳои) беҳуда ва бемаънӣ гуфтан.

Чу ботил сароянд магмор гӯш,
Чу бесатр бинӣ, басират бипӯш. *Саъдӣ*

**ботил шудан** (*ё* **гаштан**) беҳуда шудан, бекор ва лағв шудан; ҳеҷ шудан, несту нобуд шудан.

Боз ишқ омаду кори дил аз ӯ мушкил шуд,
Ҳар чӣ тадбири хирад буд, ҳама ботил шуд. *Ҳилолӣ*

Чун қазо ояд, шавад баръакс кор,
Ҷумла тадбирот ботил гашту зор. *Румӣ*

**БОТИН** *а.* باطن **1.** дарун, дохил; даруни ҳар чиз.

Хамуш кардам зи гуфтан ман, шудам машғули ҳоли худ,
Ки бод аст ин суханҳову ба ботин дил шарар дорад. *Шамси Табрезӣ*

Ботини дарьё аз ҷибол, ки баъзе муртафеъ аст ва баъзе мутахаффиз, мисли насҷи анкабут мушаббак воқеъ шуда. *«Хизонаи омира»*

**2.** олами дарунӣ, рӯҳӣ ва қалбии инсон.

Ва андар хирадмандон лаззати қувватҳои ботин ғалаба дорад. *Ибни Сино*

Хавфе ва ҳаросе дар ботини ман зоҳир шуд. *Авфӣ*

Сафои ботинам баҳре зи асрор,
Забонам ҳамчу мавҷ аз файз саршор. *Ҳозиқ*

**ба ботин** замиран; пинҳонӣ.

[Қутайба] мусулмонӣ андар дили эшон [аҳли Бухоро] бинишонд ... ва эшон ислом пазируфтанд ба зоҳир ва ба ботин бутпарастӣ мекарданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ботин барҳам хӯрдан** ба шӯриш даромадани дил.

Ботини осуда аз як ҳарф барҳам мехӯрад,
Ғунча то хоҳад нафас бар лаб расонад, бедил аст. *Бедил*

**БОТИНГОН** باتنگان буттае, ки меваи дарозу бунафши кадучамонандаш дар хӯрок кор фармуда мешавад, бодинҷон, боимҷон.

Сару бун чун сару бунӣ пингон,
Андарун чун буруни ботингон. *Абӯшакури Балхӣ*

**БОТИЯ** *а.* باطیه як навъ қадаҳ ва ё коса, зарфи шароб.

Бархез, ҳон, эй ҷория, май дарфикан дар ботия,
Ороста кун маҷлисе аз Балх то Арминия. *Манучеҳрӣ*

**БОФАРҲАНГ** بافرهنگ боилму дониш, боадаб.

Он ҷавонони нағзи бофарҳанг
Сӯи зиндон шуданд бо дили танг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БОФДУМ**||**БОФДАМ** بافدم оқибат, анҷоми кор, охири кор; охир.

Гарчи ҳар рӯз андаке бардорадаш,
Бофдум рӯзе ба поён орадаш. *Рӯдакӣ*

Чӣ боядт кардан кунун бофдум,
Магар хона рӯбӣ чу рӯбаҳ ба дум. *Абӯшакури Балхӣ*

**БОФИДА** بافیده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **бофидан; 2.** *маҷ.* сохта, нодуруст; **бофида гирифтан** сохта ва нодуруст ҳисоб кардан.

Гар ҷаҳон бадгӯи ман дар ишқи ту шуд, бок нест,
Сад ҷаҳон аз ифтиро бар содиқе бофида гир. *Шамси Табрезӣ*

**БОФИДАН** بافیدن бофтан.

**БОФКОР** بافکار бофанда.

Бофкоре буд дар шаҳри Ҳирӣ,
Дошт зеборӯй, раъно духтаре. *Лабибӣ*

**БОФТАН** بافتن **1.** пудро ба тор омехта, ба ҳам гузаронда матоъ, порча, палос ва монанди ин чизҳо сохтан; нах ва торҳоро ба ҳам дигар пайваста тӯр, дом, бӯрьё ва м. инҳо дуруст кардан.

Биёмухташон риштану тофтан
Ба тор-андарун пудро бофтан. *Фирдавсӣ*

Гесуваш чун каманд тофтаанд,
Ё паи дому банд бофтаанд? *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* ба ҳамдигар пайвастан, зич кардан.

Сипар бар сипар бофта дашту роғ,
Дурахшидани теғҳо чун чароғ. *Фирдавсӣ*

◇ **томот бофтан** ҳарза гуфтан, беҳудагӯӣ кардан.

Яке аз ақл мелофад, яке томот мебофад,
Биё, к-ин довариҳоро ба пеши довар андозем. *Ҳофиз*

**БОХА** باخه сангпушт.

Боха силоҳ аз дили тарсон кунад,
З-он сари хиҷлат ба гиребон кунад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БОХТАН** باختن **1.** бозӣ кардан, бо ягон бозӣ (шатранҷ, нард ва ғ.) машғул шудан.

Фиғон, ки бо ҳама кас ғоибона бохт фалак,
Ки кас набуд, ки дасте аз ин дағо бибарад. *Ҳофиз*

Бузурҷмеҳри ҳаким дар шатранҷ фикри бисьёр карда, тариқи бохтани он дарьёфт.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** ба хушӣ вақт гузарондан.

Ба даргаҳ яке базмгаҳ сохтанд,
Яке ҳафта бо руду май бохтанд. *Фирдавсӣ*

**3.** бой додан, аз даст додан, талаф кардан.

Андалебон ба нигоҳе дили худ бохтаанд,
Ё раб, ин дилбарӣ аз наргиси мастонаи кист?
*Ҳофиз*

Ман, ки дар пои ту кардам сари савдоиро,
Бохтам дар сари савдои ту муллоиро! *Шоҳин*

Қасе ки баҳри ту ҷон бохтан ҳавас дорад,
Чӣ ғам зи шаҳнаву андешаи асас дорад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БОХТАР** باختر **1.** ғарб, мағриб.

Чу хуршед дар бохтар гашт зард,
Шаби тира гуфташ, ки аз роҳ гард. *Фирдавсӣ*

Чаро хуршеди нуронӣ, ки олам з-ӯ шавад равшан,
Гаҳе маскан кунад ховар, гаҳе дар бохтар дорад?
*Носири Хисрав*

**2.** шарқ, машриқ.

То битобад нимрӯзон аз тафи хуршед санг,
То барояд бомдодон офтоб аз бохтар. *Фаррухӣ*

**3.** номи қадими вилояти Балх.

Шунидам, ки дар марзе аз Бохтар
Бародар ду буданд аз як падар. *Саъдӣ*

**БОША** باشه мурғи шикории хурдтар аз боз, қирғӣ.

Ҳар гоҳ гунҷишкон бача оварданди, ... он боша аз камингоҳ берун ҷаста, бачаи эшонро даррабудӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Боша аз чобукию дамсозӣ
Сад муаллақ задӣ ба ҳар бозӣ. *Низомӣ*

Ба тоҷи ҳудҳудам аз раҳ мабар, ки бози сафед
Чу боша дар паи ҳар сайди мухтасар наравад.
*Ҳофиз*

**БОШАД** باشد **1.** *шахси сейӯми танҳои* **будан.**

Шукр бошад гувоҳи васлу наим,
Ҳосили неъмат ин кунад таълим. *Бедил*

**2.** ҳамчун калимаи модалӣ ба маънои шояд, мумкин аст меояд.

Бошад, ки раҳгузаре оташ бинад ва бад-ин тараф ояд. *Авфӣ*

Миннати бисьёр дорам аз ту ман,
Ҷаҳд кун, бошад биёрияш ба фан. *Румӣ*

Киштинишастагонем, эй боди шурта, бархез,
Бошад, ки боз бинем он ёри ошноро. *Ҳофиз*

**БОШАНГ** باشنگ хӯшаи ангур, хӯшаи овезони ангур.

Чу мушк бӯё, лекинш нофа буда зи ғужм,
Чу шири софе пистонш буда аз бошанг. *Асҷадӣ*

**БОШГУНА** باشگونه *ниг.* **божгуна.**

**БОШИДАН** باشیدن будан, истиқомат кардан; истодан.

Он мардумонро ин вилоят хуш омадӣ, ин ҷо маҷом карданд ва аввал дар хайма ва хиргоҳ истоданд ва бошиданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Баъд аз он ки Бухоро шаҳр шудааст, подшоҳон зимистон бад-ин деҳа бошидаанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**БОШИШ** باشش истиқомат, сукунат.

Ва ин ҳисор ҷои бошиши подшоҳон ва амирон ва сарҳангон будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БОШЛИҚӢ** *т.* باشلیقی сардорӣ.

Акбар-подшоҳ ... ҷамъе аз умарои даргоҳро бошлиқии Адҳамхон ... номзад фармуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**БОШУБУД** باش‌وبود бошиш, истиқомат, зиндагонӣ.

Андар ин андеша ташвишаш фузуд,
Ки ҷуз ӯро нест ин ҷо бошубуд. *Румӣ*

**БОШУКӮҲ** باشکوه боҳашамат.

Рӯзе шахсе дар коласкаи бошукӯҳ нишаста дар қалъа даромад. *Аҳмади Дониш*

**БОЯД** باید **1.** *шахси сейӯми танҳои* **боистан; 2.** ҳамчун калимаи модалӣ ба маънои зарур, лозим, воҷиб, даркор (аст) меояд.

Урфӣ, чӣ ниҳӣ матои дил бар кафи даст,
Роҳи назари каҷназарон бояд баст. *Урфӣ*

Бояд, ки худ ба сифати адлу инсоф ва амонату диёнат муттасиф бошад. *Аҳмади Дониш*

**БОҒ** باغ **1.** ҷои сабзу хуррами ба атрофаш девор кашида шуда, ки дар он дарахтони мевадор ва бемева, ток ва гулҳои рангоранг мерӯянд.

Ҳама ҷои ӯ саҳроҳо ва боғҳо ва чаманҳо ва бӯстонҳо ва обҳои равон. *«Таърихи Наршахӣ»*

**боғи Зоғон** а) номи боғе аз боғҳои ҳафтгонаи Темур дар Самарқанд; б) номи яке аз боғҳои машҳури Ҳирот.

Завқи гулгашти Хуросон рафтааст аз ёди мо,
Дар саводи Ҳинд сайри боғи Зоғон мекунам.
*«Баҳори Аҷам»*

**боғи Ирам** боғи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳи ситамгари араб онро ҳамчун биҳишт сохтааст.

Боғаке дошт хуш чу боғи Ирам,
Боғҳо гирди ӯ чу боғи Ҳарам. *Низомӣ*

**боғи Назар** номи боғе дар Кирмон, ки кӯли калон доштааст; **боғи Насим** номи боғе дар Кашмир.

Ҳар кӣ гардид рафиқам ба раҳи боғи Насим,
Кард саргашта маро ҳамчу сабо дар Кашмир.
*Туғро*

**боғи фирдавс** боғи ҷаннат, биҳишт.

Устухонҳои ман аз хоки дараш бардоред,
Боғи фирдавс чӣ ҷои хасу хошоки ман аст.
*Ҳилолӣ*

**боғи хулд** боғи ҷаннат; биҳишт.

Боғи хулд аз саводи ӯ гулчин,
Дили соф аз ғубораш оинабин. *Бедил*

**боғи Шамол** номи яке аз боғҳои Темур дар Самарқанд; **боғи Шимол** номи боғе дар Табрез; 2. *маҷ.* ҷисм, вуҷуд(-и инсон).

Чу шамъ оташ афтод дар боғи ман,
Шуда боғи ман оташин доғи ман. *Низомӣ*

Ниҳоле зи обу гилам хостаст,
Қ-аз ӯ табъи боғи ман оростаст. *Ҷомӣ*

◇ **боғи аносир** *киноя аз* дунъё.

Боғи аносир, ки замини хаш аст,
Об гуворанда, ҳаво дилкаш аст. *Ҷомӣ*

**боғи кавну фасод** *киноя аз* дунъё.

Ниҳолаш дар ин боғи кавну фасод
Шукуфа баровarду бар низ дод. *Ҷомӣ*

**(ин) боғи ороста** *киноя аз* ҷаҳон, дунъё.

Ду дар дорад ин боғи ороста,
Дару банд аз ин ҳар ду бархоста. *Низомӣ*

**Боғи Сиёвушон** *мус.* номи оҳанге аз навоҳои қадим.

Гаҳ ба бустон-андарун Бустони Ширин баркашад,
Гаҳ ба боғ-андар ҳаме Боғи Сиёвушон занад.
*Рашидии Самарқандӣ*

**Боғи Шаҳриёр** *мус.* номи оҳанге аз навоҳои қадими мусиқӣ.

Бар бед андалеб занад Боғи Шаҳриёр,
Бар сарв зандбоф занад Тахти Ардашер.
*Манучеҳрӣ*

**Боғи Ширин** *мус.* номи оҳанге аз навоҳои қадим.

Чу кардӣ Боғи Ширинро шакарбор,
Шудӣ боғ аз заминбӯсаш шакархор. *Низомӣ*

**боғи эҷод** *киноя аз* дунъё.

Бигуфташ: Эй тазарви боғи эҷод,
Фидои нахли қаддат сарви озод. *Мулҳам*

**боғ-боғ** бисьёр шукуфта, гул-гул шукуфон ва хуррам.

Боғе, ки чу боғ-боғ бишкуфт,
Аз накҳати ӯ димоғ бишкуфт. *Файзӣ*

**боғи сабз намудан** *киноя аз* ваъдаҳои дурӯғ додан ва фиреб кардан.

**БОҒАНДА** باغنده *ниг.* **боғунда.**

**БОҒИСТОН** باغستان маҳалле, ки дар он боғи бисьёр мавҷуд аст, боғҳо, боғот.

Аз он ҷо бирафтам, нӯҳӯми муҳаррам ба Қазвин расидам, ки боғистони бисьёр дошт.
*Носири Хисрав*

[Ғозонхон] фармуд, ки ҳафт дарвозаи дигарро баста доранд ва лашкариён дар боғистон нагарданд ва хароби накунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БОҒКОР** باغ کار боғбон, нигоҳубин ва парваришкунандаи боғ.

Гарчи сад рӯд аст дар чашмам мудом,
Зиндарӯди боғкорон ёд бод! *Хофиз*

**БОҒПЕРО(Й)** باغ پیرا(ی) ороста ва перостакунандаи боғ, боғбон.

... Ки то Равшанакро чу равшан чароғ
Биёранд бо боғперо ба боғ. *Низомӣ*

**БОҒУНДА||БОҒАНДА** باغنده пахтаи ҳаллоҷишуда ва шоназадаи ба шакли кулӯла, ки барои риштан тайёр карда шудааст.

Бош чу боғундаи тифлон ба ҳарб,
К-ӯ ба ҳаво барҷаҳад аз баҳри зарб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БОҒӢ** *а.* باغی 1. саркаш, гарданкаш, исьёнгар, нофармон.

Дар ҳамин сол систониён боғӣ шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. золим, ситамгар.

Он тоғии боғӣ бар исломи қавм иттилоъ ёфта, фармон дод, ҳамаро ба қатл оварданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БОҚИЁТ** *а.* باقیات *ҷ.* **боқия;** ◇ **боқиёти солеҳот** корҳои нек, корҳои хайр, ки баъд аз одам боқӣ мемонад.

Ва аз ҷумлаи боқиёти солеҳот яке фарзанд аст, ки савоби он аз падар мунқатеъ нашавад.
*Аҳмади Дониш*

**БОҚИЯ** *а.* باقیه 1. *муаннаси* **боқӣ;** 2. чизи боқӣ монда, чизи боқӣ гузошташуда.

**БОҚЛО||БОҚЛӢ** *ю.-а.* باقلا || باقلی сабзаест монанди лӯбиё, ки донаашро пухта мехӯранд.

Шалғаму боқлост гуфтаи ту,
Намак, эй қалтабон туро бояд.
*Рашидии Самарқандӣ*

Қуташ аз боқлӣ ду дона кунам,
Хона бар вай чу гӯрхона кунам. *Саноӣ*

**БОҚӢ** *а.* باقی 1. поянда, пойдор, устувор, барқарор; **боқӣ шудан** устувор мондан, абадӣ гардидан.

Матарс аз муҳаббат, ки хокат кунад,
Ки боқӣ шавӣ, гар ҳалокат кунад. *Саъдӣ*

2. боқимонда, бозмонда; 3. *мат.* ҳосили тарҳ.

**БОҲ** I باه *ниг.* **бо** IV.

**БОҲ** II *а.* باه шаҳват, қувваи шаҳвонӣ, қувваи ҷимоъ.

Миннате доштам аз вай, ки надорад, ба масал,
Аъмӣ аз чашму фақир аз зару иннин аз боҳ.
*Анварӣ*

**БОҲИР** *а.* باهر равшан, ошкор, возеҳ, сареҳ.

То бурҳони боҳир ... мушоҳида наравад, турраҳоти асҳоби ағроз набояд шунид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БОҲИРА** *а.* باهره *муаннаси* **боҳир; нусуси боҳира** далелҳои равшан ва сареҳ.

Ва дар эҳсони абавайн нусуси боҳира ворид аст.
*Аҳмади Дониш*

**БОҲУ** باهو 1. *ниг.* **бозу** 1; 2. чӯбдаст, чӯби чӯпону шутурбонон, говрон.

Бишканам калла ба боҳуи ҳиҷову дашном,
З-он ки он каллаи шум аз дари боҳуст маро.
*Сӯзанӣ*

Аз рахту куёни хеш ман рафтаму пардахтам,
Чун курд бимондастам танҳо ману ин боҳу.
*Рӯдакӣ*

**БОҲУР(О)** *а.* باحور(ا) шиддати гармои тобистон.

Дар айёми боҳуру гармои гарм,
Ки аз тоби хуршед шуд санг нарм... *Низомӣ*

**БОҶ** I باج *ниг.* **бож** I.

**БОҶ** II باج андоз, хироҷ, молиёт, молу асбобе, ки подшоҳони бузург аз подшоҳони зердаст ва ё аз раият мегиранд; пуле, ки роҳдорон аз савдогарон мегиранд.

Камол, шаҳнаи ишқ аз дили ту дониш хост,
Чӣ гуна боҷи нафис аз деҳи хароб диҳӣ? *Камоли Хӯҷандӣ*

Эй ситонида ба ҳусн аз ҳамаи хубон боҷ,
Қаҷкулоҳон паи таъзим туро дода хироҷ. *Шоҳин*

**боҷи дунбола** навъе аз боҷҳои иловагӣ; *маҷ.* чизи зиёдатӣ.

**БОҶА** باجه дарича, равзан; бодгир.

**БОҶАНГ** باجنگ дарича ва равзанаи хурд.

Мол фароз оварӣ, нигоҳ надорӣ,
То бибаранд аз дару даричаву боҷанг. *Абӯсим*

**БОҶБОН** باجبان *ниг.* **божбон.**

**БОҶГОҲ||БОҶГАҲ||БОЖГОҲ** باجگاه || باجگه || باژگاه истгоҳи киштиҳо, ки дар он ҷо аз молҳои тиҷоратӣ боҷ гирифта мешавад; боҷхона.

Гирифтанд пайкор бо божхоҳ
Ки киштӣ кадом аст бар божгоҳ. *Фирдавсӣ*

Ди шабонгаҳ ба ғалат сӯи лаби Даҷла шудам,
Боҷгаҳ дидаму наззора бутони ҳарамӣ. *Хоқонӣ*

**БОҶДОР** باجدار *ниг.* **ҷождор.**

**БОҶИГАРӢ** باجیگری боҷгирӣ, амали боҷгир.

Султон Зайнулобидин ... Мулло Дарьё ном шахсеро аз боҷигарӣ бароварда, ба хитоби Дарьёхонӣ сарафроз сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**БОҶСИТОН** باجستان *ниг.* **божситон.**

**БОҶХОҲ** باجخواه *ниг.* **божхоҳ.**

**БОҶӢ** باجی боҷгузор, деҳқанда ва пардозандаи боҷ.

Бар ту зебад, ки хироҷ аз ҳама хубон гирӣ,
Шоҳи хуспнию туро Лайлию Ширин боҷӣ. *Саиди Ашраф*

**БУБ** بوب палос, фарш.

Шоҳ дигар рӯз Балх орост хуб,
Тахтҳо бинҳоду баргустурд буб. *Рӯдакӣ*

**БУБУ** بوبو ҳудҳуд, шонасарак.

**БУБУЯК** بوبویک *шакли хурдӣ ва навозишии* **бубу.**

Бубуяк пайкею нома зада андар сари хеш,
Нома гаҳ боз кунад, гоҳ кунад бар шикано. *Манучеҳрӣ*

**БУВИШ** بوش бошиш, ҳастӣ, зисту ҳаёт.

Ҳар он чиз, к-ӯ хост андар бувиш,
Бар он аст чархи равонро равиш. *Фирдавсӣ*

**БУГОН** بوگان бачадон.

Аз ин ҳама, ки бигуфтам насиби рӯзи бузург
Ғадуду заҳраву саргину хуни бугон кун. *Кисоӣ*

**буд** بود *асоси замони гузаштаи* **будан.**

**БУД** I بود ҳастӣ, вуҷуд; чизи мавҷуда.

Эй хирад, дида буд ҳеҷ аз ту,
Ҳеҷ буде набуд пеш аз ту. *Низомӣ*

Аз намуди ман, ки буде нест ғайр аз изтироб,
Гавҳаре берун намеорад кас аз баҳри сароб. *Заҳири Форьёбӣ*

**буду бод** гузаштаву оянда; ҳастӣ; *муқ.* **бод** II **(боду буд).**

Низ фиребам надиҳад ҷамъу тамъ,
Низ ҳиҷобам нашавад буду бод. *Хоқонӣ*

◇ **аз боми буд афтодани ташт** *касеро кинояз аз* несту нобуд шудан.

Сеҳр рафту мӯъҷизи Мусо гузашт,
Ҳар дуро аз боми буд афтод ташт. *Румӣ*

**БУД** II||**БУДД** I *а.* بد чора, илоҷ, гузир.

Гуфт рӯбаҳро ҷигар ку, дил чӣ шуд,
Ки набошад ҷонварро з-ин ду буд. *Румӣ*

**БУД** III||**БУДД** II *ҳ.* بد номи пешвои мазҳаби буддизм, Буддо.

Иди Будд аст он чӣ дар Қашмир мерафтаст аз-ӯ,
Қор ин дорад, ки акнун дар Хуросон меравад. *Анварӣ*

**БУДА** بوده **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **будан; 2.** вуҷуддошта, мавҷуд.

Ҷомӣ, аз фақр насиме ба машомат нарасад,
То хуш аз будаву ғамнок зи нобуда шавӣ. *Ҷомӣ*

**БУДАЛО** *а.* بدلا *ҷ.* ҷонишинон; мардони солеҳ ва некӯкор, авлиё.

Гуфтам: Будалои уммат чанд тананд ...? Фармуд: Шаст нафаранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БУДАН** بودن **1.** вуҷуд доштан, ҳастӣ доштан.

Худ ту омода бувӣ в-ороста,
Ҷанги ӯро хештан пероста. *Рӯдакӣ*

Будани ӯ ба Ҳусн лозим буд,
Рӯзу шаб Ҳуснро мулозим буд. *Мушфиқӣ*

**2.** истодан, нишастан.

Абдуллоҳ ... ҷавоб кард, ки ман нолонам, бар асп натавонам будан ва бар маҳмил натавонам буд, то беҳтар шавам. *«Таърихи Табарӣ»*

**БУДАНӢ** بودنی **1.** *сифати феълии замониояндаи* **будан; 2.** оянда, чизе ки дар оянда рӯй медиҳад; шуданӣ, зарурӣ, чизе ки бояд шавад, ногузир.

Маю барбату соз барсохтанд,
Дил аз буданиҳо бипардохтанд. *Фирдавсӣ*

Қазо бар ман бирафту буданӣ буд,
Аз ин андарзу з-ин гуфтор чӣ суд? *Фахриддини Гургонӣ*

**БУДД** بد *ниг.* **буд** II, III.

**БУЗДИЛ** بزدل тарсончак, тарсу.

Ду ангушти ҷангӣ чу фассоди буздил,
Ки раг ҷӯяд, аз тарс ларзон намояд. *Хоқонӣ*

**БУЗДИЛӢ** بزدلی тарсончакӣ.

Баъзе аз мардуми дакани ва ҳабашӣ ... буздилӣ карда, рӯй ба гурез ниҳоданд. *«Таърихи Фаришта»*

**БУЗУР** *а.* بذور *ҷ.* **базр.**

... Аз ҳалоки бузуру ҳубуб шикоят карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**БУЗУРГ** بزرگ **1.** калон; *муқобили* **хурд I.**

Оҳи касон хурд набояд шумурд,
Оташи сӯзон чи бузургу чи хурд. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. олимартаба, соҳиби ҷоҳу манзалат; асилзода.

Аз аҳли Бухоро бузургон ва меҳтарон бо вай ёр шуданд ва рафтанд ва ҳарб карданд ва дуздон(ро) ҳазимат карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Фиристода шуд назди Соми бузург,
Фиристод посух ба Золи сутург. *Фирдавсӣ*

3. соҳиби эътибор ва эҳтиром, соҳиби бартарӣ ва фазилати маънавӣ; азим, кабир.

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад. *Саъдӣ*

**бузург кардан** боэътибор кардан, мӯътабар кардан.

Ва фоидаи хитобат андар сиёсати мардум бувад ... ва андар бузург кардани сухан. *Ибни Сино*

4. калонсол, касе, ки синнаш аз давраи ҷавонӣ гузаштааст.

Бузург гаштаму майдон васеъ нест маро,
Фузуд қимати ман, муштарист нопайдо.
*Ибни Сино*

Бузург бошу машав тангдил зи хурдии кор.*

**бузург шудан** а) калонсол шудан.

Оқибат гургзода гург шавад,
Гарчи бо одамӣ бузург шавад. *Саъдӣ*

б) олимансаб ва соҳиби ҷоҳу манзалат шудан, ба рутбаҳои олӣ расидан.

Умаро чун бузург мешуданд, ҳар касе ба тарафе муставлӣ мешуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

5. *д.* порсо, зоҳид, парҳезгор, касе, ки тарки дунъё кардааст.

Бузурге дидам андар кӯҳсоре
Қаноат карда аз дунъё ба ғоре. *Саъдӣ*

Бузурге зи халқи ҷаҳон мунзавӣ,
Магар шуд ба хобаш аён Мавлавӣ. *Бедил*

◇ **бузург шудани кори** *касе* тараққӣ кардан, барор гирифтан, авҷ гирифтани кори касе.

Чун кори Хайзарон [модари Ҳорунаррашид] бузӯрг шуд, ин Ғитриф ба наздики вай омад ва бо ӯ мебуд. Ҳорунаррашид Хуросон ба вай дод.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**БУЗУРГВОР** بزرگوار 1. наҷиб, шариф, олиҷаноб, бузургосор.

Башорат туро, ки туро дӯш писаре бузургвор омад. *«Таърихи Систон»*

2. лоиқи бузургон.

Тӯҳфаҳои бузургвораш дод,
Ҳар яке дар иваз ҳазораш дод. *Низомӣ*

**БУЗУРГМАНИШ** بزرگ‌منش баландҳиммат, олитабиат.

Имрӯз Султон Маҳмуд подшоҳ аст, бузургманиш ва бошавкат. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**БУЗУРГӢ** بزرگی 1. калонҳаҷмӣ, калонҷуссагӣ.

Чӣ гуна море бад-ин бузургӣ дар тӯбрае бад-ин хурдӣ гунҷад? *«Нигори Дониш»*

2. асилзодагӣ; олиҷоҳӣ.

Чу андар табораш бузургӣ набуд,
Наёраст номи бузургон шунуд. *Фирдавсӣ*

3. азамат, бузургворӣ; некномӣ.

Матлаб аз ҷоҳу бузургӣ дил ба даст овардан аст,
Варна, Махфӣ, дар замин ҳам ганҷи Қорун меравад.
*Махфӣ*

Бузургӣ ба ақл аст, на ба сол. *Саъдӣ*

4. калонсолӣ.

Ҳар кӣ дар хурдияш адаб накунӣ,
Дар бузургӣ фалоҳ аз ӯ бархост. *Саъдӣ*

**БУЗУҒ** *а.* بزوغ равшанӣ ва тулӯи моҳу офтоб.

Гар набудӣ ин бузуғ андар хусуф,
Гум накардӣ роҳ чандин файласуф. *Румӣ*

**БУЗҒОЛА** بزغاله 1. бачаи буз; 2. бурҷи Ҷадй.

Аз фалак з-он синони кӯҳафган
Панҷ пою ду рӯйро баркан;
Қуввату қутро шараф нав кун,
Шерро доғу Хӯшаро хав кун;
. . . . . . . . .
Аз шигарфӣ ба Тири хушнола
Бар Қамон дӯз ҳалқи Бузғола. *Саноӣ*

**БУКО** *а.* بکاء||بکا гирья.

З-ӯ ситора(и) он поямбар бар само
Мо ситорабор гаштем аз буко. *Румӣ*

Бикшой лаб ба ханда, ки ту хуфтай аз он-к
Дар хоб ханда мӯҷиби дилтангию букост.
*Заҳири Форьёбӣ*

**БУЛАҒО** *а.* بلغا *ҷ.* **балиғ.**

Он чӣ монда, чандин муқобили ашъори фасеҳи фусаҳо ва афкори балиғи булағост. (1)
*«Оташкада»*

**БУЛБУЛ** *а.* بلبل мурғаки хурдҷуссаи хушовоз ва хушоҳанг, онро ҳазордастон, андалеб ҳам меноманд.

Булбул ба боғу ҷуғз ба вайрона сохта,
Ҳар кас ба қадри қимати худ хона сохта.
*Ҳилолӣ*

Булбулон хомӯшу хар дар ар-ар аст.
*Зарбулмасал*

◇ **булбули Тӯс** (*ё тӯсошьёна*) *киноя аз* Фирдавсӣ.

Ба қавли булбули тӯсошьёна,
Яке донистаанд ин ҳафт хона. *Низомӣ*

**булбули Шероз** *киноя аз* Ҳофиз.

Бишнав ту, Ғиёсӣ, сухани булбули Шероз:
«Соқӣ магузор аз кафи худ ратли гаронро». *Ғиёсӣ*

**булбули шӯрида** *киноя аз* ошиқ.

Сабо ба булбули шӯрида гӯ ки дар раҳи ишқ,
Маҷоли дам задану ҷои худнамоӣ нест. *Махфӣ*

**БУЛБУЛИСТОН||БУЛБУЛСИТОН** بلبلستان ҷое, ки дар он булбул бисьёр аст.

Ба ҳар гӯшае чашмаи гулситон,
Замин сунбулу шох булбулситон. *Фирдавсӣ*

**БУЛБУЛНАВО** بلبل‌نوا дорои овози булбулмонанд.

Тараннумнавозони булбулнаво
Бароварда бар сони булбул наво. *Хоҷу*

**БУЛБУЛСИТОН** بلبلستان *ниг.* **булбулистон.**

**БУЛВАФО** *а.* بوالوفا вафодор, бовафо.

Пас бигуфтандаш: Кӣӣ, эй булвафо?
Гуфт шаҳ: Ман ҳам якеам аз шумо. *Румӣ*

**БУЛКАНҶАК||БУЛКУНҶАК** بلکنجک аҷиб, аҷоиб, турфа; чизи хандаовар.

Эй қомати ту ба сурати кованҷак,
Ҳасти ту ба чашми мардумон булканҷак.
*Шаҳиди Балхӣ*

**БУЛКАРАМ** *а.* بوالکرم соҳиби карам, соҳиби бахшиш, саховатманд.

Гуфт Довудаш: Бигӯ, эй булкарам,
Чун талаф кардӣ ту мулки мӯҳтарам? *Румӣ*

**БУЛКАФД** بلکفد пора, ришва.

Булҳарб ёри ту буд аз Марв то Нишопур,
Савганд хӯр, ки дар роҳ булкафди ӯ нахӯрдӣ.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**БУЛҚОМА** بلکامه пурорзу, бисьёрком, комҷӯ.

Дар пеши худ он нома чу булқома ниҳам,
Парвин зи сиришки дида бар ҷома ниҳам.
*Рӯдакӣ*

**БУЛКУНҶАК** بلکنجک *ниг.* **булканҷак.**

**БУЛУК** *т.* بلوک ноҳияе, ки дорои якчанд деҳ аст.

Чун асҳоби булук ва битикчиён ба сухани худ натавонистанд расид, ярлиқ нофиз гашт, ки эшонро ба ёсо расонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**БУЛУР||БУЛӮР** *ю.-а.* بلور санги софу шаффофи монанди шиша.

Чу оташ ҳамеронд меҳтар сутур,
Ба кӯҳе расиданд, сангаш булур. *Фирдавсӣ*

Ба ҳамвориву сафват чун булӯре,
Ки бар рафтан намеёраст мӯре. *Хисрави Деҳлавӣ*

**БУЛУРИН||БУЛӮРИН** بلورین **1.** чизи аз булӯр сохташуда.

Ҳар маи лаъл, к-аз он ҷоми булӯрин ситадам,
Оби ҳасрат шуду дар чашми гуҳарбор бимонд.
*Ҳофиз*

Булӯрин ҷомҳо лабрез карда,
Ба моулвард атромез карда. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* тоза ва соф монанди булӯр.

Маро ҳамчунин чеҳра гулфом буд,
Булӯринам аз хубӣ андом буд. *Саъдӣ*

**БУЛУҒ** *а.* بلوغ расиш ба камол, ба воя, синни балоғат.

**БУЛУҚ** *а.* بلق садои об.

Ӯ зи бонги об пурмай то унуқ,
Нашнавад бегона ҷуз бонги булуқ. *Румӣ*

**БУЛФУЗУЛ** *а.* بوالفضول **1.** пургӯй, бе мавқеъ гапзананда; **2.** мудохилакунанда ба корҳои дигарон, безоркунанда.

Ҳама ҷаври замона бар фузалост,
Булфузул аз замона росттар аст. *Хоқонӣ*

Булфузуле зи фитрати кӯтоҳ
Бурд нақбе ба хилваташ ногоҳ. *Бедил*

**БУЛЪАҶАБ** *а.* بوالعجب аҷиб, ғалатӣ, тааҷҷубовар.

Аз ин булъаҷабтар ҳадисе шунав,
Ки бе бахт кӯшиш наярзад ба ҷав. *Саъдӣ*

Мардумон он нақши булъаҷаб медиданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**БУЛЪАҶАБӢ** بوالعجبی **1.** кори аҷобатангез, кори аҷиб ва ғариб.

Яке зи булъаҷабиҳои рӯзгор ин аст,
Ки рӯзи равшани ман кард чун шаби дайҷур.
*Заҳири Форьёбӣ*

**2.** найранг, шӯъбадабозӣ.

Чун ҷурми ин хоин пайдо шавад, ӯ ба зарқ ва булъаҷабӣ бар раъйи малик чунон пӯшида гардонад, ки ҳамгинонро дар дидан худ ба шак афканад.
*«Калила ва Димна»*

**БУЛҒА** *а.* بلغه **1.** кифоят; **2.** ӯҳдабаро, моҳир.

Болиғоне, ки булғаи коранд,
Сар ба ҷазри асам фурӯ н-оранд. *Низомӣ*

**БУЛҒОК||БУЛҒОҚ** *т.* بلغاک||بلغاق фитна, шӯр ва ғавғои бисьёр.

Ҳалокухон ба воситаи ҳодисаи Манку-қоон ва булғоқи Ариғ-Буқо мунқабизхотир буд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба гетӣ гашт булғоке падидор,
Ки мардум дар замин даррафт чун мор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**БУЛӮР** بلور *ниг.* **булур.**

**БУЛӮРИН** بلورین *ниг.* **булурин.**

**БУЛҲАВАС** *а.* بوالهوس серҳавас, гулҳавас, ҳавасманди нопойдор, касе, ки аз паи ҳавову ҳавасҳои нафсонӣ мераваd.

Ҷаҳондидае гуфташ: Эй булҳавас,
Туро худ ғами хештан асту бас. *Саъдӣ*

Моили худ наям чу булҳавасон,
Сӯи худ бингарам ба чашми касон. *Мушфиқӣ*

**БУЛҲАЙҶО** *а.* بوالهیجا **1.** ҷангҷӯ; **2.** лақаби Алӣ домоди Муҳаммад.

Ҷом аст ё ҷавзост он, ё чун яди байзост он,
Ё теғи Булҳайҷост он дар қалб ҳайҷо дошта.
*Хоқонӣ*

**БУМ** I *а.* بوم паррандаи шабпаре, ки рӯзҳо дур парвоз карда наметавонад, дар байни халқ бо шумӣ ва нуҳусат машҳур аст, чуғз.

Гови мискин зи қайди Димна чӣ дид,
В-аз бади зоғ бумро чӣ расид? *Рӯдакӣ*

Кас наёяд ба зери сояи бум,
В-ар Ҳумо аз ҷаҳон шавад маъдум. *Саъдӣ*

Бум аз тарбият ҳазордастон нашавад.
*Зарбулмасал*

**БУМ** II بوم хок, замин; сарзамин, кишвар, мамлакат, диёр; ватан.

На аз Чинам ҳикоят кун, на аз Рум,
Ки ман дил бар яке дорам дар ин бум. *Саъдӣ*

Чун сурати ҳол кард маълум,
Ноком равона шуд суви бум. *Шоҳин*

**буму бар** сарзамин, кишвар; ватан; *муқ.* **бар** VI **(бару бум).**

На душман бираст аз забонаш, на дӯст,
На султон, ки он буму бар з-они ӯст. *Саъдӣ*

**буму маъво** марзу бум, кишвар, ватан.

Хушо вақти он мурғи дастонсарой,
Ки дорад дар он буму маъвой ҷой. *Хоҷу*

**БУМӢ** بومی маҳаллӣ, такҷой.

Шарори оташи фитнаи ҷонсӯз ба домани ғариб ва бумӣ расид. *«Таърихи Фаришта»*

**БУМҲАН** بومهن заминҷунбӣ, зилзила.

Яке бумҳан хезад аз ногаҳон.
Бару бумшон пок гардад ниҳон. *Фирдавсӣ*

Баромад яке бумҳан нимшаб,
Ту гуфтӣ заминро гирифтаст таб. *Асадӣ*

**БУН** بن||بون **1.** таг, тах, зер.

Яке жарф дарьёст бун нопадид,
Дари ганҷи розаш надорад калид. *Фирдавсӣ*

Дар буни чоҳ санге буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Порам ҳама сар ба зонуи моҳ,
Имсол сари ману буни чоҳ. *Шоҳин*

**буни анбон** таки анбон, таки халтаи чармӣ.

Гаҳ муқайяд дар буни анбон шудам,
Гоҳ дар ғирбол саргардон шудам.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**буни мӯ** таги мӯ.

Дар ҳар буни мӯ, ки мениҳӣ гӯш,
Фаввораи файзи ӯст дар ҷӯш. *Файзӣ*

**2.** поён, охир; интиҳо.

То нахӯрад шир хафт маҳ ба тамомӣ
Аз сари урдибиҳишт то буни обон. *Рӯдакӣ*

Чу дидор ёбӣ ба шохи сахун,
Бидонӣ, ки дониш наёяд ба бун. *Фирдавсӣ*

**буни ғор** даруни ғор; интиҳои ғор.

Буни ғор манзилгаҳи аждаҳост,
Ки аз биму мардум дар ӯ карда ҷост. *Ҷомӣ*

**3.** бех, реша; асос.

Туро, ки ҳаст дарахти вуҷуд аз бун хушк,
Чӣ гуна меваи шохе хӯрӣ, ки биншонӣ. *Хофӣ*

**бун афкандан** *асос гузоштан; барпо кардан; маҷ.* асоси иҷрои кореро гузоштан; шурӯъ кардан ба коре.

Чу бишнид аз эшон сипаҳбуд сухун,
Яке номвар нома афканд бун. *Фирдавсӣ*

Дил аз ин зан ба узрҳо хуш кун,
Кинаро дар дилат маяфкан бун. *Саноӣ*

**аз бун баркандан** решакан кардан, аз беху буньёд кандан.

Қазоро баромад яке боди сахт,
Ки барканд аз бун тановар дарахт. *Хоҷу*

**4.** нумератив барои шумурдани наботот, бех.

Оташе, к-аз дили шаҷар зояд,
Тӯъмаи ӯ ҳазор бун шаҷар аст. *Хоқонӣ*

◇ **аз бун** асосан, аслан; тамоман.

Маро модарам гар назодӣ зи бун,
Нарафтӣ зи ман нек ё бад сахун. *Фирдавсӣ*

**аз буни дандон** бо рағбати тамом, аз таги дил.

Дандонаи ҳар қасре панде диҳадат нав-нав,
Панди сари дандона бишнав зи буни дандон.
*Хоқонӣ*

**буни девор кандану бом андудан** коре ба зарари худ кардан.

Аз раийят шаҳе, ки моя рабуд,
Буни девор канду бом андуд. *Саноӣ*

**БУНА||БУНАҲ** بنه **1.** асбобу анҷом, рахти хона, мол.

Хоқон ва лашкари турк ҳазимат ёфт ва аз буна ва хоста даст доштанд. *«Таърихи Табарӣ»*

Язак огоҳ шуд ва аз он манзил, ки буд, буна ва хазинаи хеш сӯи Қобулистон фиристод.
*«Таърихи Табарӣ»*

**2.** муҳиммоти аскарӣ.

Чу чатри хисрави ховархиром пайдо шуд,
Сипоҳи шаб буна дар кӯҳҳо ниҳон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

Чунин буд соҳибқиронӣ ба роз,
Ки гуфтанд омад бунаҳ аз Тироз. *Шодӣ*

**буна барниҳодан** барои кӯч бор бастан.

Буна инак имшаб ҳама барниҳем,
Ҳама рӯйро сӯи кишвар ниҳем. *Фирдавсӣ*

**3.** манзил, хона; ошьёна.

Чу Симурғро бачча шуд гурсина,
Ба парвоз-бар шуд баланд аз буна. *Фирдавсӣ*

Ба ороми дил хуфта андар буна,
Чӣ донанд ҳоли шикамгурсина?! *Саъдӣ*

◇ **аз буна** аслан; ҳаргиз.

Аз номи бад ар ҳамебитарсӣ,
Бо ёри бад аз буна мапайванд! *Носири Хисрав*

**БУНАФШ** بنفش *ниг.* **банафш.**

**БУНАФША** بنفشه гиёҳест, ки гулҳои хурду сархами савсанранги хушбӯй дорад ва дар баҳор пеш аз гулҳои дигар мешукуфад.

Бунафшаҳои тарӣ хайл-хайл сар баркард,
Чу оташе, ки ба гӯгирд бардавид кабуд. *Рӯдакӣ*

Гаҳе тарҳи тавозӯъ дарфиканда,
Нишаста чун бунафша сарфиканда. *Ҷомӣ*

◇ **бар бунафша суман киштан** *киноя аз* сафед шудани мӯй.

Ё магар офтоби тинати ман
Ногаҳон кишт бар бунафша суман. *Саноӣ*

**бар сари бунафша ёсаман дамидан** сафед шудани мӯи сар.

Сарвбун чун ба шаст сол расид,
Ёсаман бар сари бунафша дамид. *Низомӣ*

**дар бунафша ёсаман коштан** ба сафедшавӣ сар кардани мӯй.

Чу Хисрав дар бунафша ёсаман кошт,
Зи пирӣ дар ҷавонӣ заъфи тан дошт. *Низомӣ*

**БУНАФШАЗОР** بنفشه‌زار ҷое, ки бунафша бисьёр мерӯяд.

Гузор кун чу сабо бар бунафшазору бибин,
Ки аз татовули зулфат чӣ сӯгворонанд. *Ҳофиз*

**БУНАҲ** بنه *ниг.* **буна.**

**БУНБАСТ||БУНБАСТА** بن بست||بن بسته сарбаста (дар бораи кӯча).

Дили маро зи хами зулфи ӯ раҳоӣ нест,
Бадар зи кӯчаи бунбаста ҳеҷ кас назадаст. *Соиб*

**БУНГОҲ||БУНГАҲ** بنگاه||بنگه **1.** хона, манзил, ҷои мондани асбобу анҷом, нақдина ва бисоту мол, анбор.

Ба дарвеш деҳ он чӣ дорӣ нахуст,
Ки бунгоҳи дарвешро кас наҷуст. *Низомӣ*

Мо маризонро ғами умре бас аст,
Хӯша дар бунгоҳи мӯрон хирман аст. *Зуҳурӣ*

**2.** бошишгоҳи бодиянишинон ва кӯчманчиён; урдугоҳи лашкар.

Ду лашкар зи кӯшиш инон тофтанд,
Сӯи бунгаҳи хеш биштофтанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Оламхони Лудӣ султон Маҳмудро бо фавҷи бузург дар бунгоҳ гузошта, худ баробар омада, маъракаи қитол гарм сохт. «*Таърихи Фаришта*»

**БУНДОР** بندار **1.** хонадор, молдор; соҳиби мукнату дорой.

Ба кафаш баҳру абр нозиданд,
Ин саромад шуд, он дигар бундор. *Зуҳурӣ*

**2.** қиматфурӯш, касе, ки молро арзон харида қимат мефурӯшад.

Дар буни чоҳ дон сари сарҳанг,
Бар сари дор бин сари бундор. *Саноӣ*

**БУНДУҚ** I *а.* بندق гулӯла, лӯндача, ғелак.

Онро бо заҳра ва марора... омезад, бундуқҳо созад ба миқдори нахӯде ва ба соя хушк кунад. «*Илми симиё*»

**БУНДУҚ** II بندوق туфанг, милтиқ.

Ногоҳ гулӯлаи бундуқе аз лашкари Бурҳоншоҳ бар пешонии Ҷалолхон омад. «*Таърихи Фаришта*»

**БУНИЙЯТ||БУНИЙЯ||БУНЬЯ** *а.* بنيت||بنيه ниҳод, фитрат.

Ба мулку мол, ки ҳастанд зоилу зоҳиб,
Асоси буньяи уммед устувор макун. *Фузулӣ*

... Бунийяти одамӣ чун ованде заиф аст. «*Калила ва Димна*»

Ин таркиб ва бунийя, ки инсон дорад, ... биттабъ мутақозии он аст, ки ... *Аҳмади Дониш*

**БУНЛОД** بنلاد буньёд, таҳкурсӣ; тагпохса.

Лодро бар бинои мӯҳкам нех,
*Ки нигаҳдори лод бунлод аст. Фороловӣ*

**БУНОГӮШ** بنا گوش *ниг.* **баногӯш.**

**БУНСОЛА** بنساله куҳан, куҳансол, солхӯрда, пир.

Ва гашта з-ин паранди сабз шоҳи беди бунсола
Чунон чун ашки маҳҷурон нишаста жола бар жола. *Рӯдакӣ*

**БУНУВВАТ** *а.* بنوت писарӣ, писар будан.

Пайғом дод, ки бинобар иртиботу алоқаи убувват ва бунувват ... бад-ин ҷониб таваҷҷӯҳ намояд. «*Равзат-ус-сафо*»

**БУНЬЁД** بنیاد **1.** тагкурсӣ, поя, асоси девор, хона ва ғ.

Даророанд буньёди рӯин зи пой
Ҷавонон ба шамшеру пирон ба рой. *Саъдӣ*

Биноро бино карданд ва буньёди ӯро ба об расониданд ва аз об то замин ба санг баровварданд. *Авфӣ*

Буньёди дарахт агар бувад суст,
Аз ҷунбиши бод уфтад чуст. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* поя, асл ва асоси ҳар чиз; ниҳод, сиришт.

Хирадманд гӯяд, ки буньёди хӯй
Зи шарм асту дониш нигаҳбони ӯй. *Абӯшакури Балхӣ*

Партави некон нағирад ҳар кӣ буньёдаш бад аст,
Тарбият ноаҳлро чун гирдакон бар гунбад аст. *Саъдӣ*

**буньёд афкандан** бино ниҳодан, асос гузоштан.

Чу *ин буньёди бадро худ фикандӣ,*
Гуноҳи хешро бар ман чӣ бандӣ? *Хисрави Деҳлавӣ*

**буньёд барафкандан** (*ё* **барандохтан, бурдан, баркандан, рехтан**) асоси чизеро хароб кардан, вайрон кардан.

То бар рухи ту назар фикандам,
Буньёди вуҷуд барфикандам. *Аттор*

Агар ғам лашкар ангезад, ки хуни ошиқон резад,
Ману соқӣ ба ҳам созему буньёдаш барандозем. *Ҳофиз*

**буньёд кардан** асос гузоштан; *маҷ.* шурӯъ намудан ба чизе.

Ҳамеша шери фалак орзуи он дорад,
Ки бо сагони дарат дӯстӣ кунад буньёд. *Убайди Зоконӣ*

Амир Ҳасани Нишопурӣ пеши ин камина сабақ буньёд карданд. *Восифӣ*

◇ **буньёди бад афкандан** кори бад кардан.

Варо буд ҷаҳон солиён понсад,
Ки нафканд як рӯз буньёди бад. *Фирдавсӣ*

**буньёд ба об бурдан** (*ё* **расондан**) *киноя аз* устувор ва пойдор кардани асос.

Бурд буньёди ҳар намуна ба об,
То нагардад дигар зи об хароб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**буньёд бар ях ниҳодан** *киноя аз* кори бесаботу нопойдор кардан; **ба буньёд омадан** дуруст ва мустаҳкам шудан.

Бода софӣ шуду мурғони чаман маст шуданд,
Мавсими ошиқиву кор ба буньёд омад. *Ҳофиз*

**БУНЬЁН** *а.* بنيان бино, иморат; сохти хона, сохти иморат.

**БУНЬЯ** *а.* بنيه *ниг.* **бунийят.**

**БУНҶИШК** بنجشک гунҷишк.

Пеҳ андар шиками бунҷишк набошад, андар шиками гов гирд ояд. «*Таърихи Систон*»

Бунҷишк чӣ гуна ларзад аз борон,
Чун ёд кунам туро, чунон ларзам. *Абулаббоси Аббосӣ*

**бур** بر *асоси замони ҳозираи* **буридан.**

**БУР||БУРР** *а.* بر гандум.

Гӯ ба дур раҳ нест, ҳин бур меситон,
Ки бад-он сӯ нест роҳ, ин сӯ бирон. *Румӣ*

**БУРАНД** برند буранда, тез.

Раҳи танги ишқ аст пасту баланд,
Вале чун дами арра бошад буранд. «*Баҳори Аҷам*»

**бурд** برد *асоси замони гузаштаи* **бурдан.**

**БУРД** I برد ғалаба дар мусобиқа ва бозӣ.

Шаҳ аз мансубае зад он сипаҳро,
Қ-аз он мансуба бурд афтод шаҳро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Бениёзит ҷумла сохтагӣ,
Бурдат оинадори бохтагӣ. *Бедил*

**БУРД** II *а.* برد навъе аз матои катонии рах-рах, алоча.

Хонаи худ боз равад ҳар яке,
Атлас кай бошад ҳамтои бурд. *Рӯдакӣ*

Макаш ранҷи беҳуда, хурсанд бош,
Қаноат кун, ар нест атлас чу бурд. *Ҳофиз*

**бурди ямонӣ** навъи беҳтарини матои катонии мансуб ба Яман.

Вақте ки азимати рафтан кард, бурди ямонӣ ба вай дод. *Авфӣ*

Ду бурди ямонӣ ҳамон заррабафт,
Бисанҷид ҳар як, ба ман бурд ҳафт. *Фирдавсӣ*

◇ **бурд ба Яман бурдан** *зарб.* чизеро ба ҷое бурдан, ки он ҷо фаровон аст.

**БУРДАН** بردن **1.** бо восита ва ё бе воситае аз як ҷо ба ҷои дигар интиқол додан касе ва ё чизеро; **сипоҳ бурдан** лашкар кашидан (ба сӯе, тарафе); **2.** кашидан, ҷазб намудан.

Дар боғ гул аз ту мебарад бӯй,
Бӯи ту барад ба боғ моро. *Ҷомӣ*

**3.** гирифтан; ба даст овардан, ҳосил кардан.

Шароб аз паи сурхрӯӣ хӯранд
В-аз ӯ оқибат зардрӯӣ баранд. *Саъдӣ*

**4.** дур кардан; рафъ кардан, аз миён бардоштан.

Мае, к-ӯ маро раҳ ба манзил барад,
Ҳама дил баранд, ӯ ғами дил б а р а д. *Низомӣ*

**5.** муваффақ шудан, ғолиб омадан (дар бозӣ, мусобиқа ва м. ин).

Эй бародар, Ҳарам дар пеш асту ҳаромӣ аз пас, агар рафтӣ — бурдӣ, ва агар хуфтӣ — мурдӣ. *Саъдӣ*

Хами абрӯи ту дар санъати тирандозӣ
Бурда аз дасти ҳар он кас, ки камоне дорад. *Ҳофиз*

Эй бибурдастӣ ба тарророӣ зи ман,
Ман надонистам, ки ин фан мезанӣ. *Анварӣ*

**6.** ситондан, рабудан, кашида гирифтан.

Наам, тоифае ҳастанд бар ин сифат, ки баён кардӣ: қосирҳиммат, кофирнеъмат, ки бибаранду бинниҳанд ва нахӯранду надиҳанд. *Саъдӣ*

Бурд дил аз дасти ман зулфи парешони ӯ,
Кард сияҳ бахти ман наргиси фаттони ӯ. *Шоҳин*

**7.** *маҷ.* таҳаммул кардан, тоқат овардан, аз сар гузаронидан.

Сахт аст пас аз ҷоҳ таҳаккум бурдан,
Хӯ карда ба ноз, ҷаври мардум бурдан.
Саҳл бошад сухани сахт, ки хубон гӯянд,
Ҷаври шириндаҳанон талх набошад бурдан. *Саъдӣ*

**8.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'гумон бурдан', 'хоб бурдан'.

**БУРДАНӢ** بردنی **1.** *сифати феълии замониояндаи* **бурдан**; **2.** бори қобил ва лоиқи ҳамлу нақл.

Чӣ аз бурданӣ буд, бардоштанд,
Ба Зобул Фаромарз бигзоштанд. *Фирдавсӣ*

**БУРДБОР** بردبار **1.** вазнинтабиат, ботамкин, бовиқор.

Шарбати ақл бурдбор ҷашад,
Ҳар чу беақл буд, бор кашад. *Саноӣ*

**2.** тобовар, тоқатовар, сабур.

Ҳақгузорӣ ҳамчу обу комгорӣ ҳамчу бод,
Сарфарозӣ ҳамчу оташ, бурдборӣ чун туроб. *Муиззӣ*

Бурдбор шав, то эмин шавӣ. *Зарбулмасал*

**БУРДБОРӢ** بردباری сабру таҳаммул, тоқат.

Агар бурдборӣ кунӣ аз касе,
Бигӯянд: Ғайрат надорад басе. *Саъдӣ*

Ба хасми дарунӣ, ки он нафси туст,
Зи ту бурдборӣ набошад дуруст. *Ҷомӣ*

**БУРЗ** برز **1.** боло, баландӣ.

Чу хуршед барзад сар аз бурзи кӯҳ,
Миёнҳо бибастанд Тӯронгурӯҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** қадду қомат; баландии қадду қомат.

Парад рӯҳаш аз дидани бурзи ӯ,
Қафад мағзаш аз ҳайбати гурзи ӯ. *Абӯшакури Балхӣ*

**бурзу боло** қадду қомати баланд; *муқ.* **боло (болову бурз).**

Дареғ он ҳама мардию рои ту,
Дареғ он руху бурзу болои ту. *Фирдавсӣ*

◇ **бурзу ёл** қомату гардан ва ё қомату бозуи қавӣ, қавиҷуссагӣ.

На акнуну на з-ин пас понсад сол
Ҷавон бошад бад-он бурзу бад-он ёл. *Фахриддини Гургонӣ*

**БУР(Р)ИДА** بریده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **буридан; 2.** матои барои либос бурида, аммо ҳанӯз дӯхта нашуда.

Чӣ ҷома(-и) бурида, чӣ аз нобурид,
Ки кас дар ҷаҳон бештар з-он надид. *Фирдавсӣ*

**БУР(Р)ИДАН** بریدن **1.** чизеро қатъ намудан, ба пораҳо ҷудо кардан, чизеро бо ягон асбоби тез ба ду ҳисса ва ё зиёда аз он ҷудо кардан.

Чу алмос, к-оҳан бибуррад ҳаме,
Сухан низ дилро бидаррад ҳаме. *Абӯшакури Балхӣ*

Агар теғи ту буррад хӯду ҳафтон,
Бибуррад теғи ман хорову синдон. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** *маҷ.* қатъи алоқа кардан аз касе, чизе, тарк кардан касеро, чизеро.

Ба қавли душман паймони дӯст бишкастӣ,
Бибин, ки аз кӣ буридиву бо кӣ пайвастӣ. *Саъдӣ*

Ҳар ҷо фақир ёбӣ, бо вай нишаст бояд,
Ҳар ҷо амир бинӣ, аз вай бурид бояд. *Шамси Табрезӣ*

**3.** тай кардан, паймудан, сипардан (роҳро, масофатро).

Ба даҳ рӯз он биёбонро буриданд,
Зи Марви Шоҳиҷон зи Рай расиданд. *Фахриддини Гургонӣ*

Назару Хаёл муддате роҳ буриданд, то ба шаҳри Дил расиданд. *Яҳёи Себак*

**БУР(Р)ИШ** برش **1.** буридан.

Чун меғ расидӣ оташомеғ,
Бо ғурриши кӯсу бурриши теғ. *Хоқонӣ*

**2.** бурда, як пораи буридаи чизе; карҷи харбуза, тилими харбуза.

Маро нест ғайр аз ғами ӯ хӯриш,
Зи дуньё маро бас бувад як буриш. *«Баҳори Аҷам»*

**БУРОҚ** *а.* براق **1.** аспи афсонавие, ки гӯё Муҳаммад дар шаби меъроҷ ба он савор шуда аз Макка то Байтулмуқаддас ва аз он ҷо ба осмон рафтааст; **2.** *маҷ.* асп.

Буроқе шитобанда зераш чу барқ,
Ситомаш чу хуршед дар нур ғарқ. *Низомӣ*

**БУРР** *а.* بر *ниг.* **бур.**

**БУРРИДА** بریده *ниг.* **бур(р)ида.**

**БУРРИДАН** بریدن *ниг.* **бур(р)идан.**

**БУРРИШ** برش *ниг.* **бур(р)иш.**

**БУРРО** برا буррон, бурранда; тез, қотеъ.

Наранҷонад касе мар бекасеро,
Ки теғаш дар сиёсат ҳаст бурро. *Ҳоҷӣ*

**БУРРОН** بران бурро, тез.

Шунидам, ки бошад забони сухан
Чу алмоси буррону теғи кухан. *Абӯшакури Балхӣ*

**БУРУ** برو *шакли кӯтоҳшудаи* **бурут.**

Ки дорад гаҳи кина поёби ӯй,
Набинӣ буруҳои пуртоби ӯй. *Фирдавсӣ*

**БУРУДАТ** *а.* برودت сармо, хунукӣ, сардии ҳар чиз.

Дар он миён нафасе баркашида ҳосиди ту,
Ки аз бурудати он замҳарир гашт ҳаво.
*Заҳири Форьёбӣ*

Баъд аз замоне эҳсоси бурудати обе, ки бар рӯи ман мезаданд карда, ифоқат ёфтам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БУРУЗ** *а.* بروز зоҳиршавӣ, ошкоршавӣ; пайдошавӣ.

Табассум чу мекард дандоннамо,
Сурайё намудӣ буруз аз Суҳо. *Шодӣ*

**БУРУН** برون *ниг.* **берун.**

**БУРУТ** بروت мӯйлаб, сибил.

Паҳлавоне бурут молида,
Бахри кин дар дағо сиголида. *Ҷомӣ*

◇ **бурути** *касе* **баркандан** *киноя аз* расво ва шарманда кардан касеро.

Бо нармии ҳашвҳои шонат
Барканда қадар бурути қоқум. *Анварӣ*

**бурути** *касеро* **пунба ниҳодан** *киноя аз* тамасхур кардан касеро, ҳазл кардан бо касе.

Шукуфа дар табассумҳои шодӣ
Бурути бодро пунба ниҳодӣ. *Зулолӣ*

**бурути** *касе* **рехтан** *киноя аз* мағлуб ва оҷиз гардонидан.

Пунба аз ҳифзаш чу ёбад ваҷҳи қут,
З-оташи Мусо фурӯ резад бурут. *Зулолӣ*

**аз бурути худ лоф задан** *киноя аз* худситоӣ, лофу газоф ва бодигарӣ кардан.

Душман чу бинӣ нотавон, лоф аз бурути худ мазан,
Мағзест дар ҳар устухон, мардест дар ҳар пераҳан.
*Саъдӣ*

**бар бурути** *касе* **бозӣ кардан** *киноя аз* масхара ва хандахариш кардан касеро.

Карда иблис бахри таннозӣ
З-ин сухан бар бурути ту бозӣ. *Саноӣ*

**БУРУФА||БАРУФА** بروفه **1.** салла, дастори кӯтоҳ; **2.** фӯта, рӯймоли миёнбанд.

Дошт бар сар буруфае кӯдак,
Бар миён баст он буруфаи хеш. *«Луғати фурс»*

**БУРУҶ** *а.* بروج *ҷ.* **бурҷ** I.

То фалакҳоро давр асту буруҷ асту нуҷум,
То кавокиброро сайр асту фурӯғ асту зиёст...
*Фаррухӣ*

**БУРҒУ** *т.* برغو шохи дарунхолӣ, ки монанди буғ менавозанд, шайпур, буғ.

Ҳазора ва сада ҳамла оварда деворҳои шаҳрро дар хандақ рехтанд ва бурғу ва нафир кашиданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ошиқ аз қозӣ натарсад, май биёр,
Балки аз бурғуи султон низ ҳам. *Ҳофиз*

**БУРҚАЪ** *а.* برقع чашмбанд, пардаи рӯпӯши занон, парда.

Ту гар хоҳӣ, ки ҷовидон ҷаҳон як сар биёрой,
Саборо гӯ, ки бардорад замоне бурқаъ аз рӯят.
*Ҳофиз*

Арӯси назм бурқаъ карда боло,
Ба ҳусни худ диламро карда шайдо.
*Фитрати Зардӯз*

**БУРҲОН** *а.* برهان далел; ҳуҷҷат.

Некномӣ хоҳӣ, эй дил, бо бадон сӯҳбат мадор,
Худписандӣ, ҷони ман, бурҳони нодонӣ бувад.
*Ҳофиз*

Валекин чу бурҳони дигар надошт,
Кас ӯро ба савганд бовар надошт. *Ҷомӣ*

**бурҳони қотеъ** а) далел ва ҳуҷҷати бурро, раднашаванда.

Набошад беҳ аз ин бурҳони қотеъ
Ба ҳусни равшани он меҳри ломеъ. *Ҳозиқ*

б) номи луғати тафсириест, ки Муҳаммад Ҳусайн бинни Халафи Табрезӣ мутахаллис ба Бурҳон дар соли 1652 таълиф кардааст.

**БУРҶ** I *а.* برج ҳар як аз дувоздаҳ қисми доираи фалак, ки офтоб дар муддати як сол дар атрофи он мегардад: Ҳамал (Бара), Савр (Гов), Ҷавзо (Дупайкар), Саратон (Харҷанг), Асад (Шер), Сунбула (Хӯша), Мизон (Тарозу), Ақраб (Каждум), Қавс (Камон), Ҷадӣ (Бузғола), Далв (Дӯл), Ҳут (Моҳӣ).

Зи бурҷи Бара то Тарозу ҷаҳон
Ҳаме тирагӣ дорад андар ниҳон. *Фирдавсӣ*

Фалаки ҳаштумро ба дувоздаҳ қисмат карданд ва ҳар бахшеро бурҷе хонданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**бурҷи Азро** бурҷи Сунбула, бурҷи шашӯм аз бурҷҳои дувоздаҳгона; **бурҷи бодӣ** *киноя аз* бурҷҳои Ҷавзо, Мизон ва Далв; **бурҷи обӣ** *киноя аз* бурҷҳои Саратон, Ақраб ва Ҳут.

Ки ин ҷо то нишони по ҳубобест,
Ба ранги чашми ошиқ бурҷи обист. *Бедил*

**бурҷи оzarӣ** бурҷи оташӣ — бурҷҳои Асад, Ҳамал ва Қавс; **бурҷи Хокӣ** бурҷҳои Савр, Сунбула ва Ҷадӣ; **бурҷи Ҳамал** *ниг.* **ҳамал.**

**БУРҶ** II *а.* برج бинои манорашакле, ки барои қаровул ва ё нишони махсуси роҳ аз гил, хишт ва санг барпо карда мешавад; бинои манорамонанди мустаҳкам, ки дар гӯшаҳои қалъа ва ҳисор сохта мешавад.

Дар фарсанге дарвозаҳо ниҳанд ва ба ҳар нимаи миле яке бурҷи устувор бароранд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ба девор аррода бар пой кард,
Ба бурҷ-андарун размро ҷой кард. *Фирдавсӣ*

**БУРҶОС** *а.* برجاس *ниг.* **барҷос.**

**БУС||БӮЪС** *а.* بوس||بؤس сахтӣ; эҳтиёҷ.

Бимурд андар он чанд гаҳ Файлақус,
Ба Рум-андарун буд якчанд бус. *Фирдавсӣ*

Рӯзе буд, ки он рӯзро рӯзи бӯъс ном буд, яъне рӯзи сахтӣ. *Авфӣ*

**БУСАД** بسد *шакли кӯтоҳшудаи* **буссад.**

Лаби Рустам аз ханда шуд чун бусад,
Чунин гуфт: некӣ зи яздон сазад. *Фирдавсӣ*

**БУССАД||БИССАД** بسد марҷон.

Ду чашмаш чу ду наргиси обгун,
Забонаш чу буссад, рухонаш чу хун. *Фирдавсӣ*

◇ **ду буссад** *киноя аз* ду лаби маҳбуба.

Бо рӯҳ ду буссадаш муошир,
Бо ақл ду наргисаш муотиб. *Анварӣ*

**БУССАДИН** بسدين мансуб ба буссад; марҷонӣ, аз марҷон сохташуда; ба ранги марҷон.

Абр омад аз биёбон чун тайласони рӯҳбон,
Барқ аз миёнш тобон, чун буссадин чалипо. *Кисоӣ*

Лолазоре хуш шукуфта пеши барги ёсмин,
Чун даҳони буссадин дар гӯши заррин гуфта роз. *Манучеҳрӣ*

**БУСТОН** بستان *ниг.* **бӯстон.**

**БУСТОНСАРО** بستانسرا *ниг.* **бӯстонсаро.**

**БУТ** بت 1. ҳайкали аз санг, чӯб ё филиз тарошидаи одам ва ё ҳайвон, ки мавриди парастиши бутпарастон мебошад, санам.

Ҳар боре ки бозор буд, бутон фурӯхтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Буте дидам аз оҷ дар Суманот,
Мурассаъ чу дар ҷоҳилийят Манот. *Саъдӣ*

2. *киноя аз* нигор, хушрӯ, соҳибҷамол.

Чу хуршеди тобанда бинмуд чеҳр,
Ба сони буте бо дили пур зи меҳр. *Фирдавсӣ*

**(он) бути бадкеш** *киноя аз* маҳбуба.

З-он ғамза, ки арбоби назар куштаи ӯянд,
Қурбон шудаму он бути бадкеш надонист. *Исмат*

**бути озарӣ** а) бути зебое ки падари Иброҳими пайғамбар — Озар тарошида буд.

Ҷудо гашт аз ӯ кӯдаке чун парӣ,
Ба чеҳра ба сони бути озарӣ. *Фирдавсӣ*

б) *киноя аз* санами зебо, маҳбубаи хушрӯй.

Бутони озарӣ аз буткада бурун ҷастанд,
Ки лола боз ба дашт оташи Халил кашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**бути таторӣ** *киноя аз* маҳбубаи хушрӯ.

Гули баҳорӣ, бути таторӣ,
Набид дорӣ, чаро наёрӣ? *Рӯдакӣ*

**бути Халлух** маъшуқи мансуб ба шаҳри Халлух (дар Туркистони қадим), ки ба соҳибҳуснон ва ба мушки аълосифат машҳур будааст; *маҷ.* маъшуқаи бисёр хушрӯ ва зебо.

Миёни маҷлиси шодӣ маи равшан ситон доим,
Гаҳ, аз дасти бути Халлух, гаҳ аз дасти бути Яғмо. *Фаррухӣ*

**бути Чигил** маъшуқи мансуб ба шаҳри Чигил (дар Туркистони қадим), ки бо хушрӯён машҳур будааст; *маҷ.* маъшуқаи бисёр хушрӯ, зебо.

Чун дил зи ту тирадил гирифтам,
Домони бути Чигил гирифтам. *Шоҳин*

**бути яғмоӣ** *киноя аз* маҳбубаи зебо (Яғмо — шаҳре дар Туркистони қадим).

Диле, ки ҳури биҳиштӣ рабуду яғмо кард,
Қай илтифот кунад бар бутони яғмоӣ. *Саъдӣ*

**БУТАК** بتک *шакли тасғири* **бут.**

Бутакро яке бӯса додам ба даст,
Ки лаънат бар ӯ боду бар бутпараст. *Саъдӣ*

**БУТГАР** بتگر бутсоз, буттарош.

Миёни гунбаде сар бар Ду пайкар,
Нигорида ба заррин нақши бутгар. *Фахриддини Гургонӣ*

Ту бут, чаро ба муаллим равӣ, ки бутгари Чин
Ба чини зулфи ту ояд ба бутгарӣ омӯхт. *Саъдӣ*

**БУТИМОР||БУТЕМОР** بوتيمار мурғи сафедранги лаклакманди моҳихор, ки дар канори об менишинад.

Шуда нолону гирьён бар тани хеш,
Фиканда сар чу бутемор дар пеш. *Фахриддини Гургонӣ*

То ба бустони замират гули маънӣ бишукуфт,
Булбулон аз ту фурӯ монда чу бутиморанд. *Саъдӣ*

Бутимор қавли ӯро [сагро] иҷобат карда назди Сулаймон ҳозир шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**БУТКАДА** بتکده ибодатхонаи бутпарастон, бутхона.

Бутони озарӣ аз буткада бурун ҷастанд,
Ки лола боз ба дашт оташи Халил кашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сина бутхона шуд аз сурати хубону дилам
Каъба бигзоштаву буткада дарьёфтааст. *Мушфиқӣ*

**БУТЛОН** *а.* بطلان ботилшавӣ, зоеъшавӣ; лағв; фосидшавӣ ботилӣ, нодурустӣ.

Шоҳ Тоҳир бутлони он мазҳаб ба далоил ва бароҳини қотеа хотирнишони ман кард. *«Таърихи Фаришта»*

**БУТЛОНӢ** بطلانی ботилшавӣ, ботилӣ.

Ҳаққо, ки дурӯғ достонест,
Бутлонии достон бибинам. *Хоқонӣ*

**БУТПАРАСТ** بت‌پرست парастишкунандаи бутҳо, санампараст.

Аҳли Бухоро дар қадим бутпараст буданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бутпарастонем, бо ислом моро кор нест,
Ғайри тори зулф моро риштаи зуннор нест. *Махфӣ*

**БУТПАРАСТӢ** بت‌پرستی парастиши бутҳо, санампарастӣ; *маҷ.* ошиқпешагӣ.

Бутпарастӣ гирифтаем ҳама,
Ин ҷаҳон чун бут асту мо шаманем. *Рӯдакӣ*

Эй мусулмонон, чӣ айб, ар бутпарастӣ мекунем,
Чунки дар дил меҳри он зебосанам дорем мо. *Ибни Ямин*

**БУТРӮ(Й)** بت‌رو(ی) дорои рӯи монанди бут, бисёр хушрӯй ва зебо.

Дамон бӯи биҳишт аз Виси бутрӯй,
Чунон чун бӯи хуш аз боғи хушбӯй.
*Фахриддини Гургонӣ*

Гуфт: Агар бутрӯи ман ин ҷостӣ,
Саҷда пеши рӯи ӯ зебостӣ. *Аттор*

**БУТУН** I *а.* بطون пӯшидан, пӯшидагӣ; **зуҳур ва бутун** зоҳиршавӣ ва пӯшидашавӣ.

Сайри маротиби зуҳур ва бутун тамошои ҳамин ду хаёли ҳайратэҳром бояд андешид. *Бедил*

**БУТУН** II *а.* بطون *ҷ.* **батн.**

Аз ятимону бевагон динор
Карда доим бутунашон пурнор. (1) *Саноӣ*

**БУТХОНА** بتخانه ибодатхонаи бутпарастон, буткада.

В-агар туро малики ҳиндувон бидидӣ мӯй,
Суҷуд кардиву бутхонаҳош барканди. *Шаҳид*

**БУХЛ** *а.* بخل бахилӣ, хасисӣ, мумсикӣ.

Молдореро шунидам, ки ба бухл-андар чунон маъруф буд, ки Ҳотам дар карам. *Саъдӣ*

Се кор аз се гурӯҳ зишт ояд: тундӣ аз подшоҳону ҳирс аз доноёну бухл аз тавонгарон. *Ҷомӣ*

Наздики акобири ҳунарпарвар
Айбе набувад зи бухл бадтар. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**БУХОР** *а.* بخار зарраҳои оби замин, дарьё, баҳр ва ғ., ки аз таъсири гармӣ ба сурати дуд ба ҳаво боло меравад ва абрҳо аз онҳо ташкил меёбад, буғ.

Ҳар гоҳ, ки оташ муҷовири моият шавад, аз он бухори тар бархезад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Он бухорам ба ҳаво баршуда аз баҳр ба баҳр,
Бозпас гашта, ки борон шуданам нагзоранд. *Хоқонӣ*

◇ **бухори ахлот** ахлоти чоргона: хун, сафро, савдо ва балғам.

Ин гавҳари рӯҳ ҷисми латиф аст ва аз бухори ахлот мураккаб шудааст. *Ибни Сино*

**БУХОРОТ** *а.* بخارات *ҷ.* **бухор.**

Бас бухорот бе ҳарорат нест,
Ҳамчу маънӣ, ки бе иборат нест. *Бедил*

**БУХОРӢ** بخاری оташдони рӯкушодаи мӯридор, ки мисли тоқча дар девори хона месозанд.

Дар бухорӣ мурғу бар каф ҷоми май,
Рӯзгори барфу борон ёд бод! *«Баҳори Аҷам»*

**БУХТУР||БАХТУР** بختور раъд.

Оҷиз шавад зи ашки ду чашму ғиреви ман
Абри баҳоргоҳию бухтур дар матар. *Рӯдакӣ*

**БУХТӢ** بختی шутури бақувват, калон ва сурхранг.

Пои мискин пиёда чанд равад,
К-аз таҳаммул сутӯҳ шуд бухтӣ. *Саъдӣ*

Бибастанд бар бухтиён табли ҷанг,
Ба гардун баромад дарангодаранг. *Шодӣ*

**БУХУР** *а.* بخور *ниг.* **бахур.**

**БУШ** بش мӯи гардани асп, ёл.

Бушу ёли аспон карон то карон
Барандуда аз мушку аз заъфарон. *Фирдавсӣ*

**БУЮТ** *а.* بیوت *ҷ.* **байт** I.

[Ӯзбакон] гуфтанд, ки ... ҷои мазбут ва сазовори буют ёфта ... қалъаи ҷадид... барпо кунем.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**БУҒЗ** *а.* بغض кина, адоват, душманӣ.

Ҳубби дуньёву буғзу ҳиқду ҳасад
Ғиллу ғашшаш бурун шавад зи ҷасад. *Саноӣ*

Эй гирифтори таассуб мондаӣ,
Доимо дар буғзу дар ҳуб мондаӣ. *Аттор*

**БУҒРО** بغرا *ниг.* **бағро.**

**БУҚ** *т.* بوق олати устухонӣ ё филиззӣ, ки дар он дамида овоз баровaрда мешавад, шайпур.

Зи нолидани буқу бонги сипоҳ
Ту гуфтӣ, ки хуршед гум кард роҳ. *Фирдавсӣ*

**буқ задан** шайпур навохтан, шайпур кашидан.

Мусулмонон зуд буқ заданд ва ҳама ба якбора савор шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**БУҚАЛАМУН||БУҚАЛМУН** *а.-ю.* بوقلمون **1.** навъе аз ҳайвоноти хазандаи сӯсмормонанди кишварҳои гарм, ки ранги пӯсти худро назар ба муҳит дигар мекунад, ҳирбо.

Ҳоли ӯ чун ранги буқалмун набошад як ниҳод,
Гоҳ ёри тӯсту гаҳ душман чу теғи ҳиндуӣ.
*Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* рангоранг.

Буқаламун шуд баҳор аз қалами субҳу шом,
Ронда мисоли бадеъ, сохт тилисме уҷоб. *Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* ноустувор, доимо тағьирёбанда.

[Ғуроб] аз гардиши гетӣ ҳаменолид ва дастҳои тағобун дар як дигар мемолид, ки ин чӣ бахти нигун аст ва толеи дун ва айёми буқаламун. *Саъдӣ*

Соқиё, ин сипеҳри буқаламун
Ҳар дам орад ҳазор нақш бурун. *Мушфиқӣ*

**4.** номи навъе аз дебои румӣ, ки рангоранг метобад.

Зи қарқубӣ ба саҳроҳо фурӯ афганда болишҳо,
Зи буқалмун ба водиҳо фурӯ густурда бистарҳо.
*Манучеҳрӣ*

**БУҚЪА||БУҚЪАТ** *а.* بقعه||بقعت **1.** замин, қитъаи маҳдуди муайян; ҷой.

Хуррам он буқъа, ки оромгаҳи ёр он ҷост.
Роҳати ҷону шифои дили бемор он ҷост. *Саъдӣ*

[Ғуқ] гуфт: ... Ин ҷо ... мавзее хуш аст ва буқъате назеҳ, саҳни он мурассаъ ба зумурраду мино, мукаллал ба буссаду қаҳрабо. *«Калила ва Димна»*

**ин буқъа** дуньё, олам.

Чу сӯи адам гом бардоштанд,
Дар ин буқъа ҷуз ном нагзоштанд. *Хоҷу*

**буқъа-буқъа** маҳал ба маҳал; ҷой ба ҷой.

Сари он ҷарида барнеҳ, дари он қасида бикшо,
Ки баранд буқъа-буқъа фузало ба армуғонӣ. *Низомӣ*

**2.** хона; сарой.

**БУҲАЙРА** *а.* بحیره кӯл.

Дар он буҳайра моҳӣ аст, ки чун бихӯранд, хоби ҳоил бинанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар он буҳайра чанд рӯдхона мерезад ва меравад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**БУҲУР** *а.* بحور *ҷ.* **баҳр** I 1.

Ниҳоли ҷоҳи ту з-он ҳавз ёфтаст намо,
Ки аз тарашшуҳи ӯ ҳосил омадаст буҳур.
*Заҳири Форьёбӣ*

**БУҶУЛ** بجول||بجل **1.** банди устухон, махсусан банди устухони по; **2.** устухони буҷули ҳайвон, ҳамчун мӯҳраи бозӣ.

Тӯғрӣ агар кашӣ буҷул, гум нашавад ҳисоби пул,
Қамбағалона кор кун, покиза гӯй хокро. *Савдо*

**БӮ(Й)** بو(ی) **1.** роиҳае, ки аз чизҳо, моддаҳои гуногун ҷудо шуда ба ҳаво паҳн ва ба воситаи димоғ (қувваи шомма) эҳсос мешавад.

Бӯи пиёз аз даҳани хубрӯй
Хубтар ояд, ки гул аз дасти зишт. *Саъдӣ*

**бӯ гирифтан** *аз чизе* бӯидан, бӯй кардан, бӯйро ҳис кардан; бӯи чизеро дарк кардан.

На як шаб аз лаби лаълаш чашида таъми шакар,
На як дам аз сари зулфаш гирифта бӯи буҳур.
*Заҳири Форьёбӣ*

Имрӯз сабо аз ҷигарам бӯй гирифтаст,
Зинҳор, к-аз он сӯш вазидан нагузоранд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бӯй кардан** бӯидан.

Ҷон ба дунболаи он бод равад бӯйкунон,
К-ин тараф гаҳ-гаҳе олуда ба бӯят гузарад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бӯй шунидан** бӯй бурдан, бӯй ҳис кардан; бӯидан.

Ҳарчанд, ки кас надид рӯяш,
Лекин ҳама кас шунид бӯяш. *Ҳилолӣ*

**бӯи** *чизеро аз чизе* **шунидан** бӯи чизеро ҳис кардан.

Гар машом орӣ ба бахри жарфи ман,
Бишнавӣ ту бӯи хун аз ҳарфи ман. *Аттор*

Зи бод мешунавам бӯи нофаҳои татор,
Магар кулолаи мушкин зи сар кушуд нигор? *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* нишон ва аломат, осор.

Ношуда аз хӯи бадат дил тиҳӣ,
Қай расад аз назми ту бӯи беҳӣ? *Ҷомӣ*

Офият хоҳӣ, ба рафъи ҷуръати наззора кӯш.
Бӯи роҳат нест, то мижгон баҳам пайваста нест.
*Бедил*

**бӯй бурдан** нишон ва аломати чизеро дарьёфтан; баҳра ва насиби каме гирифтан.

Ҷустам миёни халқу саломат наёфтам,
В-ар бӯй бурдаме, ба карон ҷун нишастаме? *Хоқонӣ*

**бӯй бурдан** *аз чизе* а) бӯи чизеро касб кардан, гирифтан; *маҷ.* таъсир гирифтан, мутаассир шудан аз чизе.

Ҳар касе аз дигаре хӯе барад,
Харбуза аз харбуза бӯе барад. *Румӣ*

б) баҳра бурдан аз чизе.

Лек бӯе зи кунҳи роз набурд,
Ба ҳақиқат раҳи маҷоз набурд. *Бедил*

**бӯи** *чизе* **меояд** *аз касе, чизе* зоҳир шудани нишону осор ва аломати чизе аз касе.

Вафои худ магар сарфи рақибон кардаӣ, эй гул.
Ки ман ҷустам басе, бӯи вафо аз ту намеояд. *Фузулӣ*

**бӯи шир аз даҳони** (*ё* **лаби**) *касе* **меояд** *киноя аз* пайдо будани осори кӯдакӣ дар касе.

Магар аз ҳиммати мардона созад кӯҳкан коре,
Вагарна аз даҳони теша бӯи шир меояд. *Соиб*

**3.** *маҷ.* умед.

Бар бӯи он ки дар боғ ёбад гуле чу рӯят,
Ояд насиму ҳар дам гирди чаман барояд. *Ҳофиз*

Субҳ бар бӯи висолат шавқи гулзорам гирифт,
Ғунчаҳоро донаи тасбеҳи «ё раб» доштам. *Мушфиқӣ*

**БӮБУРД** بوبرد булбул, андалеб, ҳазордастон.

Намедонӣ, ки Симурғам, ки гирди Қоф мепаррам,
Намедонӣ, ки бӯбурдам, ки дар гулзор мегардам.
*Шамси Табрезӣ*

**БӮГИР** بوگیر**: бӯгирони гардун** *киноя аз* фариштаҳо.

Ҳамраҳи анфоси зиштат мешавад,
То ба бӯгирони гардун мерасад. *Румӣ*

**БӮЁ** بویا бӯйдиҳанда; хушбӯ.

Маю ҷоми бӯё, гулу марғзор
Накардаст бахшиш маро рӯзгор. *Фирдавсӣ*

Бар он нон, ки бӯётар аз мушк буд,
Намак ёфта моҳии хушк буд. *Низомӣ*

**БӮЗА** I بوزه шаробе, ки аз орди биринҷ, арзан ва ҷав тайёр карда мешавад.

Асадхони Лодӣ ... дид ..., ки ҳар як ба вазъе ғайри муқаррар аз бисьёрии банг ва бӯза ва шароб ба хоб фурӯ рафта. *«Таърихи Фаришта»*

**БӮЗА** II بوزه пӯза, тумшуқ.

Таъни нодон фазиҳати доност,
Задани бӯза ғайрати юз аст. *Хоқонӣ*

**БӮЗИНА** بوزینه маймун, маймуни хурд.

Ҳеҷ шакле бе ҳаюло қобили сурат нашуд,
Одамӣ ҳам пеш аз он к-одам бувад, бӯзина буд. *Бедил*

Хирси кӯҳро бо хатиби масҷиди калон муқоиса хатост ва бӯзинаи даштро бо рӯдзани маҷлиси бузургон муносибат нораво. *Шоҳин*

Кори бӯзина нест наҷҷорӣ.*

**БӮИДАН** بوئیدن **1.** бӯй кардан, бӯй кашидан, шамидан.

Шабе фитод ба каф зулфи ӯву умре рафт,
Ҳамон зи хуш равам, дасти худ чу мебӯям. *Соиб*

**2.** бӯй додан.

Маро гуфт: Шоҳи Яманро бигӯй,
Ки бар гоҳ то мушк бӯяд, бибӯй. *Фирдавсӣ*

Мушк он аст, ки худ бибӯяд, на он ки аттор бигӯяд. *Саъдӣ*

**БӮЙ** بوی *ниг.* **бӯ(й).**

**БӮЙОВАР** بوی‌آور оварандаи бӯй, бӯйдиҳанда.

Боди бӯйовар мар-ӯро об гашт,
Об ҳам ӯро шароби ноб гашт. *Румӣ*

**БӮЙСӮЗ** بوی‌سوز аз рӯи ақидаи хурофӣ, касе, ки бо сӯзондани чизҳои хушбӯй гӯё париҳоро ҳозир мекардааст.

Ту парӣ, ман бӯйсӯзам, гар бувад сад бӯи хуш,
Бӯйсӯзӣ мекунам, то бишнавам бӯи туро. *Туғро*

**БӮР** بور аспи сурхранг, аспи тӯруқ.

Ҳамон бӯри чавгонии бодпой
Ба сад захми чавгон нахезад зи ҷой. *Низомӣ*

Париваш моҳе бар наванде савор,
Ба зераш яке бӯри дарьёгузор. *Хоҷу*

**БӮРА** بوره навъе аз намак, ки дар тиб ва саноат ба кор меравад; танакор.

Тофовутест зи оби ҳаёт то ғислин,
Табоюнест зи шохи набот то бӯра. *Бадри Чочӣ*

**БӮРАБРАШ** بورابرش аспи сурх, ки нуқтаҳои мухолифи ранги асосии худ дорад, тӯруқи холдор.

**БӮРАҚ I** بورک навъе аз таомҳо, ки аз хамир ва гӯшт ва сабзавот тайёр карда мешавад.

Бомдодон, ки бувад аз шаби мастим хумор,
Пеши ман ҷуз қадаҳу бӯраки пурсир маёр!
*Абӯисҳоқи Атъима*

**БӮРАК II** بورک мағор; шӯра, зангоре, ки ба рӯи нон пайдо мешавад.

То тавонам, — гуфт, — нонро меҳурам бо нонхӯриш,
Мегузорад, то бар ӯ аз кӯҳнагӣ бӯрак фитад. *Тайён*

**БӮРЬЁ** بوریا ҳасир, бофтаи най, ки дар хонаҳо аз таҳи палос паҳн мекунанд ва барои нагузаронидани нам ба кор меравад.

Метавон дар хонаи мо ҳам шаберо рӯз кард,
Бӯрьё гар нест, нақши бӯрьё афтодааст. *Бедил*

**БӮРЬЁБОФ** بوریاباف бофандаи бӯрьё, бӯрьёсоз.

Бӯрьёбоф гарчи бофандаст,
Набарандаш ба коргоҳи ҳарир. *Саъдӣ*

**БӮРЬЁҚӮБӢ** بوریاکوبی зиёфате, ки баъд аз сохтани хонаи нав барпо карда мешавад, даққулҳасир.

**БӮРЬЁПӮШ** بوریاپوش *киноя аз* одами ниҳоят камбағал.

Ҳаваси оташинрухе дорад,
Ҳар куҷо ринди бӯрьёпӯшест. *«Чароғи Ҳидоят»*

**БӮС** بوس *ниг.* **бӯса; бӯсу канор** бӯса ва оғӯш.

Бо ёри шакарлаби гуландом
Бе бӯсу канор хуш набошад. *Ҳофиз*

**бӯс додан** а) бӯса додан, мучҷӣ додан, бӯсондан.

Гуфта будӣ, ки шавам масту ду бӯсат бидиҳам,
Ваъда аз ҳад бишуду мо на ду дидему на як. *Ҳофиз*

б) бӯсидан, бӯса кардан.

Биёмад ба пешаш замин бӯс дод,
Яке дастаи гул ба Ковус дод. *Фирдавсӣ*

**БӮСА** بوسه расондани лабҳо ба касе ё чизе ба нишонаи изҳори муҳаббат, эҳтиром ва дӯстӣ, мучҷӣ; **бӯса бастан** сахт бӯсидан.

Ар бар сари сангаке нишастӣ,
Сад бӯса ба рӯи санг бастӣ. *Шоҳин*

**бӯса додан** а) мучҷӣ додан, бӯсондан.

Бӯсае, к-аз лаъли лаб додӣ ба чандин интизор,
Он замон ман будаму ҷоне, ки бар лаб доштам.
*Мушфиқӣ*

б) бӯсидан, бӯса кардан, бӯса гирифтан.

Гар диҳад бӯса ӯ в-агар надиҳад,
Андар-он сад ғами дигар гирад. *Анварӣ*

**бӯса задан** бӯсидан, мучҷӣ кардан.

Қадам ба хонаам он сарв то ниҳод, ба ҳар дам
Ҳазор бӯса занам хоки остонаи худро. *Ҷомӣ*

**бӯса шикастан** *киноя аз* бӯсидан.

Малик бар тунги шаккар бӯса бишкаст,
Ки шаккар дар даҳон бояд, на дар даст. *Низомӣ*

**БӮСААФШОН** بوسه‌افشان касе, ки бисьёр бӯса мекунад; **бӯсаафшон гаштан** бисьёр бӯса кардан.

Бӯсаафшон гашт бар устод ӯ,
Ки маро, баҳри худо, афсона гӯ! *Румӣ*

**БӮСАГОҲ** بوسه‌گاه ҷои бӯсиш ҳамчун лаб, рӯй ва ғ.

Ҳоҷию санги сиёҳ з-он ки маро бӯсагоҳ
Ҷуз лаби маъшуқи маст ё лаби паймона нест. *Ҷомӣ*

**БӮСАРАБО** بوسه‌ربا бӯсаситон, бӯсагир.

Чашм аз оинадорони хату холаш гашт,
Лабам аз бӯсарабоёни лаби нӯшаш бод. *Ҳофиз*

**БӮСАЧИН** بوسه‌چین бӯсагир, бӯсанда.

Дилҳои хунолуда бин, бар хоки роҳат бӯсачин,
Ман хоки он хокам, ҳамин бӯси таманно дошта.
*Ҳоқонӣ*

**БӮСИДАН** بوسیدن бӯса кардан, мучҷӣ кардан; **замин бӯсидан** *маҷ.* таъзим кардан.

Шукри неъмат бигуфтам ва замини хидмат бибӯсидам ва узри ҷасорат бихостам. *Саъдӣ*

Аз шавқ зи ҷои хештан ҷаст,
Бӯсид замину боз биншаст. *Шоҳин*

**БӮСТОН||БУСТОН** بوستان||بستان **1.** боғ; боғча; гулистон.

Пой дар занҷир пеши дӯстон
Беҳ ки бо бегонагон дар бӯстон. *Саъдӣ*

Бишгуфт гул дар бустон, он ғунчаи хандон куҷо,
Шуд вақти айни дӯстон, он лолаи бустон куҷо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** номи китоби манзуми Саъдии Шерозӣ.

**БӮСТОНАФРӮЗ||БӮСТОНФУРӮЗ** بوستان‌افروز||بوستان‌فروز

**1.** зебдиҳандаи бӯстон.

Бад-он барги насрини бӯстонфурӯз,
Бад-он моҳтоби шабистонфурӯз. *Хоҷу*

**2.** гули тоҷи хурӯс.

Бӯстонафрӯз тобон дар миёни бӯстон
Ҳамчу хунолуда дар ҳайҷо синони шаҳриёр.
*Сипеҳрии Бухороӣ*

**БӮСТОНСАРО||БУСТОНСАРО** بوستانسرا||بستانسرا хонаи боғчадор, хонаи боғу бӯстондор; **ин бӯстонсаро** *маҷ.* **дунъё.**

Дар ин бӯстонсаро ҳар лолаву гулро, ки мебинам,
Ба андози лаби майгуни ӯ паймона месозад. *Соиб*

**БӮСТОНФУРӮЗ** بوستان‌فروز *ниг.* **бӯстонафрӯз.**

**БӮТА I** بوته бутта, дарахтчаи пуршоху барг, ки баланд намешавад, ҳамчун буттаҳои гули садбарг ва хелҳои он, ёсумин, зирк, хорбунҳои гуногун ва ғ.

Сиёҳгӯш худро дар бӯтаи хоре ниҳон кард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Баски захми ғамзае хӯрдам, замини машҳадам
Хирмани ханҷар ба ҷои бӯтаи хор оварад. *Урфӣ*

**БЎТА** II بوته зарфе, ки дар он нуқра, тилло ва ғ. об мекунанд.

Ҳофиз чу зар ба бўта дарафтоду тоб ёфт.
Ошиқ набошад он, ки чу зар ў ба тоб нест. *Ҳофиз*
Ту зари холисиву сад чандон,
Бўтаи имтиҳони ту зиндон. *Мушфиқӣ*

**БЎШИНОС** بوشناس фарқ ва имтиёзкунандаи бўҳо.

Гар надорӣ нури ҷони рўшинос,
Рав, димоғе даст овар бўшинос. *Румӣ*
Мо ба ҳусни сурат аз маънӣ қаноат кардаем,
Бўшиносонро қумоши пераҳан манзур нест. *Соиб*

**БЎЪД** *а.* بعد дурӣ, дур будан; фосила; *муқобили* қурб 1.

Чун миёни ману ту қурбати ҷонӣ бошад,
Чӣ тафовут кунад, ар бўъди маконӣ бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*
Шуд аз қурбаш чароғи бўъд равшан,
Арақ бар оташи таб рехт равған. *Нозим*

**се бўъди олам** тўл, арз ва умқ; *киноя аз* тамоми ҷаҳон, сар то сари дуньё.

Як аспа дар ду соат гирад се бўъди олам
Чун аз сипеҳри ҷорўм аъломи меҳри анвар. *Хоқонӣ*

**БЎЪДУЛМАШРИҚАЙН** *а.* بعدالمشرقين **1.** фосилаи миёни машриқ ва мағриб; **2.** *маҷ.* фосилаи бисьёр дур; бисьёр дур, ниҳоят дур.

Бўзина гуфт: ... дўстонро агар бўъдулмашриқайн иттифоқ афтад, салоти эшон ҷуз ба ёди якдигар сурат набандад. *«Калила ва Димна»*

Бар ту гар пайдо шудӣ з-он айбу шайн,
З-он рамидӣ ҷонт бўъдулмашриқайн. *Румӣ*
Номат андар машриқу мағриб равон,
Чашми бад дур аз ту бўъдулмашриқайн. *Саъдӣ*

**БЎЪС** *а.* بؤس *ниг.* **бус.**

**БЎЯ** I بويه орзумандӣ; талаб, дархост, тақозо.

Маро бўяи Золи Сом аст, — гуфт,
Чунин орзуро нашояд ниҳуфт. *Фирдавсӣ*
Туро бўяи духти Меҳроб хост,
Дилат хоҳиши Соми Найрам куҷост? *Фирдавсӣ*

**БЎЯ** II بويه номи сулолае аз подшоҳони қадими Дайлам ки ба оли Бўя машҳур буданд.

**БЎЯНДА** بوينده бўйидиҳанда; бўи хуш диҳанда.

Сухан он хубтар бошад, ки андар мадҳи у гўӣ,
Гул он бўяндатар бошад, ки андар бўстон бошад.
*Фаррухӣ*

**БЎҲРОН** *а.* بحران лаҳзаи тағйирьёбии қатъии ҳолати бемор.

Чу аз гаронии ранҷаш сабуксарӣ овард,
Табиб гуфт, ки ин аз ҳавоси бўҳрон аст. *Бадри Чочӣ*

**БЎҲТОН** *а.* بهتان сухани бади ноҳақ дар бораи касе, тўҳмат, ифтиро.

Он ки набуд аз нажоди одам чун ў,
Низ набошад, агар нагўӣ бўҳтон. *Рўдакӣ*
Чунин гўяд Барзуяи табиб ... забонро аз дурўғ ва фўҳшу бўҳтон ва ғийбат баста гардонидам.
*«Калила ва Димна»*

# В

**В** ҳарфи сейўми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи و; *ниг.* **вов.**

**ВА** و *пайвандаки пайвасткунанда* паи ҳам (дар сурати паи ҳам омадани калимаҳои бо ҳамсадо тамомшаванда «ва» ба «-у» мубаддал шуда, агар онҳо бо садонок тамом шаванд, ба «-ю», «-ву» табдил меёбад).

Ҳунарманд ... ҳар ҷо ки равад, қадр бинаду садр нишинад ва беҳунар луқма чинаду сахтӣ бинад.
*Саъдӣ*
Паи маслаҳат маҷлис оростанд,
Нашастанду гуфтанду бархостанд. *Фирдавсӣ*
На маро сояи тўбию на кавсар даркор,
Қадди чун сарви сиҳию лаби шаккар даркор. *Ҳозиқ*

**ВАБО** *а.* وبا **1.** бемории гузаранда ва ҳалокатовари оммавӣ, хатарнок ва мўҳлик, холера. Ба воситаи микробҳои махсусе, ки дар об ва хўрданиҳо ба вуҷуд меоянд, мегузарад.

Бино бар иллати тоуну вабо ... тамоми он мардум ба дори бақо пайвастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* офат, бало.

Ҳавояш моябахши ҳар вабое,
Заминаш киштзори ҳар балое. *Ҷомӣ*

**ВАБОЛ** *а.* وبال **1.** гуноҳ.

Агар аз гурисnагӣ ҳалок шаванд, ваболи ин бар гардани ту монад. *«Нигори дониш»*
Ҳар он чи хайру савобе, ки сар кашид аз мо,
Ба чашми аҳли ҳасад нест ғайри шарру вабол. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* зарар, зиён.

Вабол аст додан ба ранҷур қанд,
Ки доруи талхаш бувад судманд. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* сахтӣ, азоб; гаронӣ.

... Ки мабодо гар чашам таъми висол,
Таъми он бар ҷони ман гардад вабол. *Ҷомӣ*

**4.** дар ситорашиносии хурофӣ номуборак ва наҳс будани вазъияти ситораҳо ва ё Офтобу Моҳ дар бурҷҳои гуногун, мас. Офтоб дар бурҷи Далв, Моҳ дар Ҷадӣ, Аторуд дар Қавс ва м. инҳо.

Акнун, ки толеи ман пайваста дар вабол аст,
Субҳам тамом шому айшам ҳама малол аст. *Шоҳин*

**ВАБОӢ** وبائی **1.** мансуб ба вабо; **2.** вабозада, гирифтори вабо.

**В-АГАР** وگر шакли кўтоҳшудаи ва агар.

Агар дардам яке будӣ, чӣ будӣ?
В-агар ғам андаке будӣ, чӣ будӣ?
Ба болинам ҳабибам ё табибам,
Аз ин ҳар ду яке будӣ, чӣ будӣ? *Бобо Тоҳир*

**В-АГАРНА||В-АРНА** وگرنه||ورنه шакли кӯтоҳшудаи ва агар на.

Бар ин кинагар кор созем зуд,
В-агарна барорад аз ин марз дуд. *Фирдавсӣ*

Аҷал тафаккуди ҳолам намекунад, в-арна
Ҳазор бор аз ин зиндагӣ ба ҷон шудаам. *Шоҳин*

**ВАД(Д)** *а.* ود *ниг.* **вуд(д).**

**ВАДАҶ** *а.* ودج шоҳраг; раги гардан.

**ВАДИА||ВАДИАТ** *а.* ودیعه||ودیعت амонат, чизи амонат гузошташуда ё супурдашуда.

Овардаанд, ки бозоргоне буд андакмоя ва мехост, ки сафаре кунад. Сад ман оҳан дошт, дар хонаи дӯсте бар сабили вадиат ниҳоду бирафт. *«Калила ва Димна»*

**вадиат кардан** чизеро амонат ба касе супурдан.

Хост ташвиши табъи ваҳшатнок
Ҳамчу ганҷаш кунад вадиати хок. *Бедил*

◇ **вадиати ҳаёт супурдан** вафот кардан.

Дар аснои роҳ хабар омад, ки султон Муҳаммадшоҳ вадиати ҳаёт супурд. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАДОЕЪ** *а.* ودایع *ҷ.* **вадиа||вадиат.**

**ВАДОЪ** *а.* وداع *ниг.* **видоъ.**

**ВАДУД** *а.* ودود дӯст, муҳиб.

Манъи ту дар боби ман акнун чӣ суд?
Чунки ҳукми ҳоким ин аст, эй вадуд! *Румӣ*

**В-АЗ** وز шакли кӯтоҳшудаи ва аз.

З-омада шодмона бояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд. *Рӯдакӣ*

**ВАЗАҒ** وزغ қурбоққа, ғук.

Ба об андар шудан ғарқа чу моҳӣ
Аз он беҳ, к-аз вазағ зинҳор хоҳӣ. *Низомӣ*

Чун Азудуддавла бо элчӣ дар такаллум омад, овози вазағ... баланд шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАЗЕЪ** *а.* وضیع **1.** паст (дар бораи мавқеъ ва мартаба).

Ҳар кӣ нафсе шариф ва гавҳаре баланд дорад, хештанро аз маҳалли вазеъ ба манзалате рафеъ мерасонад. *«Калила ва Димна»*

**2.** *маҷ.* омӣ, шахси оддӣ, шахси бемақому мартаба; фурӯмоя, одами паст; *муқобили* **шариф** 2; **вазеъу шариф, вазеъ ва шариф** кеҳу меҳ, ому хос, оддӣ ва асил, хурду калон.

Бисьёр кас аз вазеъ ва шариф ба боргоҳи ӯ ҳозир омада. *Авфӣ*

Асари олиму вазеъу шариф
Нест бе кисвати латифу касиф. *Бедил*

**ВАЗИА** *а.* وضیعه **1.** зарар, осеб, хасорат, зиёни моддӣ.

Мултамас он ки... хони хоинро аз соҳати мамлакати мо бздорӣ, вазиа, ки дар назми ҳоли мулки мо тақдим дошта, ба итмом расонӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** андоз, хироҷ.

**ВАЗИДАН** وزیدن **1.** ҳаракат кардан(-и бод), ба ҷунбиш даромадан(-и шамол).

Вазид боди муроде ба сӯи хонаи мо,
Ниҳод шохи гуле по бар остонаи мо. *Мушфиқӣ*

**2.** расидан, омадан(-и бӯй).

Чун Саломон аз ҳаким инҳо шунид,
Бӯи ҳикмат дар машоми ӯ вазид. *Ҷомӣ*

**ВАЗИМА** *а.* وضیمه меҳмонӣ ба муносабати мотам.

**ВАЗИР** *а.* وزیر *таър.* мансабдори олимақоме, ки баъд аз подшоҳ (ё султон, малик) мавқеи якӯмро ишғол мекард ва мутасаддии кулли корҳои дохилӣ ва хориҷии мамлакат ҳисоб мешуд.

Ҷонмирзо-қушбегӣ вазири Абдулаҳадхон буд. *Садри Зиё*

◇ **вазири офтоб** *киноя аз* моҳ.

Гар вазири офтоб аз хидматаш гардан кашад,
Аз ҷамоле, к-офтобаш медиҳад, маҳҷур бод! *Анварӣ*

**ВАЗИФА** *а.* وظیفه **1.** музди ҳаррӯза, моҳона ва ё солонаи кор, маош; нафақа, як миқдор хӯроквори, ки ба касе ба муддати муайян таъин шуда бошад.

Ва аз Наср бинни Аҳмад бар Исмоил вазифа ниҳода буд аз амволи Бухоро дар соле понсад ҳазор дирам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Макорими ту ба офоқ мебарад шоир,
Аз ӯ вазифаву зоди сафар дареғ мадор. *Ҳофиз*

**2.** кори ҳаррӯза; ӯҳдадорӣ; амре, ки инсон ба иҷрои он ӯҳдадор аст; кор, амал.

Ва чигунагии ҳолати онро ба қиёси ақли ноқис тафтиш намудан вазифаи мо нест. *Аҳмади Дониш*

**ВАЗИФАХӮР** وظیفه‌خور нафақахӯр, касе, ки ба ӯ маоше таъин шуда бошад; *ниг.* **вазифа 1.**

**ВАЗН** *а.* وزن **1.** сангинӣ, гаронӣ, вазнинӣ; вазниние, ки дар тарозу баркашида муайян карда мешавад; **2.** санги тарозу.

Дар бозорҳо... ва шаҳрҳо ҳар кас ҷиҳати маслаҳат ва манфаати худ вазне аз сангу кулӯх ва оҳану ғайра месозанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**3.** баркаш; **бе вазну санг** бе баркаш; *киноя аз* бисьёр зиёд.

Басе армуғоне зи тороҷи Занг
Ба ҳар сӯ фиристод бе вазну санг. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* эътибор, аҳамият; қадр, қимат.

Як қароба шаробро чӣ вазн бошад, ки аз ман сарфа талаб кунӣ? *Авфӣ*

Чӣ вазн моҳи саморо баробари рӯят,
Ки офтоби фалак нест ҳамтарозуят?! *Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** *адш.* андоза, ченаки як навъ аз навъҳои ашъори гуногунсохт: арӯз дорои нуздаҳ баҳри солим (аслӣ) буда, дар дохили ҳар як баҳр вазнҳои гуногун мавҷуд аст, ки ҳар кадоми он ба воситаи рукнҳои муайян санҷида мешавад.

Кашад аз вазн ба бар хилъати ноз,
Кунад аз қофия домонш тироз. *Ҷомӣ*

◇ **вазн ниҳодан** эътибор додан.

Шоҳин... таваҷҷӯҳи уқборо вазне наниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**нигоҳ доштани вазни тарозуи хеш** аз ҳад нагузаштан, боадолат будан, аз рӯи адолат рафтор кардан.

Макун такья бар зӯри бозуи хеш,
Нигаҳ дор вазни тарозуи хеш. *Низомӣ*

**ВАЗОИФ** *а.* وظائف *ҷ.* **вазифа.**

Ба ҷиҳати талабаҳо мадрасаҳо сохта ва вазоиф муқаррар карданд. (1) *«Таърихи Сайидроқим»*

Барҷомондагонро дар маҳалле ҷамъ дорад ва вазоифи эшонро аз байтулмол бирасонад. (1) *Аҳмади Дониш*

**ВАЗОРАТ||ВИЗОРАТ** *а.* وزارت вазирӣ, амали вазир, мансаби вазир.

Вай [Саид] ҳаштсола буд ва вазорати ӯ Абӯабдуллоҳ Муҳаммад бинни Аҳмад-ул-Ҷайҳонӣ гирифт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Яҳьёро бисутуд, ба он ки фитна нишонда буд ва ӯро вазорат дод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ВАЗОҲАТ** *а.* وضاحت возеҳӣ, равшанӣ.

**ВАЗЪ** *а.* وضع **1.** ниҳиш, гузориш.

Ҷайби ҷаҳон пур зи ғароиб кунам,
Вазъи наматҳои аҷоиб кунам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**вазъи асос** гузоштани таҳкурсӣ; **2.** вазъият, ҳолат.

Дар вазъи рӯзгор назар кун ба чашми ақл,
Аҳволи кас мапурс, ки ҷои суол нест. *Убайди Зоконӣ*

Марг ҳам аз табъи ман вазъи парешонӣ набурд,
Сӯхт яксар пайкарам, хокистарам аммо ҳанӯз. *Шоҳин*

**вазъи ҳамл** ҳолати дучонӣ, ҳомилагӣ; зоидан; **3.** расм, қоида, оин, тартиб; **вазъи ҷаҳон** замона, рӯзгор, тартиби гардиши давр.

Бе хор гул набошаду бе неш нӯш ҳам,
Тадбир чист? Вазъи ҷаҳон инчунин фитод! *Ҳофиз*

Ситамгаре, ки ҷафо вазъу хӯи ӯст, туӣ,
Ситамкаше, ки вафо фикру зикри ӯст, манам. *Шоҳин*

**вазъ кардан** а) таъин кардан, муқаррар кардан.

Ва боз ба ҳар деҳаву қишлоқ қаровулу нигоҳбонҳо вазъ кардаанд, ки роҳҳоро аз дузду роҳзан пок дорад. *Аҳмади Дониш*

б) хориҷ кардан, баровардан.

Ҳар кас ки чил ғулом ба як байъ бихаридӣ, баҳои як ғулом вазъ карда аз барои муштарӣ биталабиданди. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАЗЪИЯТ** *а.* وضعیت аҳвол, ҳолат.

**ВАИД** *а.* وعید таҳдид, қавлдиҳӣ дар хусуси ягон нияти бад, мас. дар хусуси касеро ҷазо додан ё интиқом гирифтан аз касе; *муқобили* **ваъда.**

Таҳдиду ваид намуд, ки агар бо ман сар фурӯ наёрӣ, ... дар хуни ту саъй кунам. *Авфӣ*

Чу осӣ туруш карда рӯй аз ваид,
Чу абрӯи зиндониён рӯзи ид. *Саъдӣ*

**ВАИЛЛО** *а.* والا *пайвандаки хилофӣ* в-агарна, дар акси ҳол.

Фармудаанд, ки зуд бош ва маро раҳнамунӣ ба пеши ӯ кун, ки ваилло ҳалок мешавам. *Восифӣ*

**ВАЙД(О)** (1)ويد *ниг.* **вид(о).**

**ВАЙК||ВЕК** *а.* ویک *шакли кӯтоҳшудаи* **вайҳак.**

Мода гуфто: Ҳеч шармат нест, век!
Чун сабуксорӣ, на бад донӣ, на нек. *Рӯдакӣ*

**ВАЙЛ** *а.* ویل **1.** бадбахтӣ, мусибат, ғаму кулфат; **вайлу субур** фалокат ва ҳалокат.

Дар дашти нахват ва инодат тухми вайлу субур кишт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** вой!, ҳайфо!, дареғо!

Вайл бар шумо бод, ки дӯзах аз шумо пур хоҳад шуд! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *д.* номи яке аз водиҳои дӯзах.

**ВАЙЛА** *а.* ویله овози баланд, фарьёд, шӯру вовайло; **вайла кардан (ё задан)** фарьёд баровардан, наъра задан.

Ба пеши сипоҳ андаромад чу гард,
Чу раъди хурӯшон яке вайла кард. *Фирдавсӣ*

Дар ин бим буданду ғам яксара,
Ки Гаршосп зад вайлае аз дара. *Асадӣ*

**ВАЙЛҶӮЙ** ویلجوی бадхоҳ, бадандеш, балоҷӯй.

Бадандеш душман буду вайлҷӯй,
Ки то чун ситонӣ аз ӯ чизи ӯй. *Абӯшакури Балхӣ*

**ВАЙРОН** ویران **1.** хароб, абгор, табоҳ, шикаста, аз кор баромада.

Хуррам он рӯз, к-аз ин манзили вайрон биравам,
Роҳати ҷон талабам в-аз паи ҷонон биравам. *Ҳофиз*

**вайрон кардан** хароб кардан, шикастан, аз кор баровардан.

Чун ҳисорро вайрон карданд, он дарро низ вайрон карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** вайрона, хароба, ҷои хароб.

Барои роҳати худ ранҷи ӯ хост,
Дар он вайрон мақоми ганҷи ӯ хост. *Ҷомӣ*

Бесабаб Маҷнун ватан дар гӯшаи вайрон надошт,
Бар гирифторон фазои хонаву берун якест. *Махфӣ*

**ВАЙРОНА** ویرانه хароба, ҷой ва ё биноИ харобшуда.

Дил чӣ арзад, гар набошад меҳри дилдоре дар ӯ,
Бе вуҷуди ганҷ қимат кай бувад вайронаро? *Убайди Зоконӣ*

Бувад вайрона беҳтар чуғзро аз суҳбати тӯтӣ,
Шавад хомӯш нодон, чун ба базми зуфунун афтад. *Сайидо*

**ВАЙРОНАГАРД** ویرانه گرد он ки дар вайронаҳо мегардад, харобадӯст.

Макун ҳамчу чуғдаш ба ранҷу ба дард,
Паи ганҷи мавҳум вайронагард. *Ҷомӣ*

**ВАЙРОНӢ** ویرانی **1.** харобӣ, хароб кардан.

Ба Ҷӯбор рафтанд монанди сайл,
Ба вайронии хонаҳо карда майл. *Сайидо*

**2.** харобшавӣ, нобудшавӣ; харобӣ, бесарусомонӣ.

Зи бас ҷафои ту бар ошиқон зи ҳад бигзашт,
Ниҳод қоидаи ишқ рӯ ба вайронӣ. *Шоҳин*

**3.** *маҷ.* рафтори бад, айёшӣ.

Ободи харобот зи вайронии мост...*

**ВАЙҲАК** *а.* ویحک вой ба ту!, вой ба ҳолат!

Ӯ ба раз гуфт, ки вайҳак, чӣ фузул орӣ,
Ту ҳанӯз ин сухан андар сари худ дорӣ! *Манучеҳрӣ*

Гуфт: Вайҳак, чӣ кас тавонӣ буд,
Инчунин хоксору хунолуд! *Низомӣ*

**ВАКИЛ** *а.* وكيل гумошта, намоянда, касе, ки ба иҷрои коре ваколат гирифта бошад (аз шахсе ва ё ҷамъияте).

Бад-ин ваъда ман аз бечун вакилам,
Агар бовар бидорӣ, ман кафилам. *Бадрии Кашмирӣ*

**вакили мутлақ** гумоштаи комилҳуқуқ; вакиле, ки ваколаташ бе ҳеҷ қайду шарт бошад.

Лабу даҳони ту даъвӣ ба куштанам доранд,
Вакили мутлақ аз ин ҳар ду кас киро кардӣ? *Хисрави Деҳлавӣ*

**вакили никоҳ** вакили арӯсшавандаро меномиданд, ки одатан яке аз хешовандонаш буда, ба қайди никоҳи арӯсшаванда аз номи ӯ розигӣ медод; падарвакил.

...Ки омад зи духтар вакили никоҳ,
Ба оин шуданд он ду бо ҳам мубоҳ. *Савдо*

**вакили харҷ** *таър.* намояндаи шахсе ё ягон ҷамъият, ки ба хароҷоти соҳаи муайяне мутасаддӣ карда мешуд.

**ВАКОЛАТ** *а.* وكالت вакилӣ, гумоштагӣ; ҳуқуқ ва вазифаи вакил.

Ваколате накунад ҳеҷ кас ба ҷон додан,
Агар туро ба ҷаҳон аст сад ҳазор вакил. *Мӯҳъӣ*

**ВАКОЛАТНОМА** وكالت نامه шаҳодатномаи вакилӣ дар бораи ҳуқуқ доштан ба коре; хатти бовари, эътимоднома.

**ВАКР** *а.* وكر ошьёна, лона, хонаи парранда.

Чанд, чанд охир дурӯғу макри ту?
Худ напаррад ҷуз дурӯғ аз вакри ту. *Румӣ*

**ВАЛА** *а.* وله *ниг.* **вола.**

**ВАЛАВ** *а.* ولو лоақал, ақаллан, ҳеҷ набошад.

**ВАЛАД** *а.* ولد зода, писар; фарзанд, бача.

Дарахт аст болои ҷонпарвараш,
Валад меваи нозанин бар бараш. *Саъдӣ*

Агар маслиҳат донӣ, валади хеш Язидро валиаҳд гардонӣ, то ҳаққи убувват ба ҷой оварда бошӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**валади зино** (*инчунин* **валадуззино**) ҳаромзода, ҳаромӣ; **валади сулбӣ** фарзанде, ки аз пушти камари худ шудааст, фарзанди худ, зодаи худ.

**ВАЛАДУЗЗИНО** *а.* ولدالزنا *ниг.* **валад (валади зино).**

**ВАЛАЪ** *а.* ولع ҳавову ҳавас; эҳтирос, ҳирс.

Зинҳор бад-ин тамаъ дигар бора гирди валаъ нагардӣ. *Саъдӣ*

**ВАЛВАЛА** *а.* ولوله шӯру ғавғо, ошӯб; доду фарьёд, вовайло.

Ҳадиси ишқ, ки аз ҳарфу савт мустағнист,
Ба нолаи дафу най дар хурӯшу валвала буд. *Ҳофиз*

Ҳазор валвалаву машғала дарафтодаст
Зи теғи шоҳ ба Ҳиндустону Туркистон. *Муиззӣ*

**ВАЛД||ВУЛД** *а.* ولد фарзанд, бача; насл.

Матбахӣ гуфто, ки аз лутфи шумо
Валду молу ҷоҳ шуд ҳосил маро. *Румӣ*

**ВАЛЕ(К)** ولي||وليک *шакли кӯтоҳшудаи* **валекин.**

Умед баста баромад, вале чӣ фоида з-онк,
Умед нест, ки умри гузашта бозояд. *Саъдӣ*

Гӯянд: Сабр кун, ки туро сабр бар диҳад,
Оре, диҳад, валек ба умри дигар диҳад. *Дақиқӣ*

**ВАЛЕКИН** وليكن *шакли тағьирьёфтаи* **валокин(на).**

Маъшуқ аён мегузарад бар ту, валекин
Ағьёр ҳамебинад, аз он баста ниқоб аст. *Ҳофиз*

**ВАЛИАҲД** *а.* وليعهد *таър.* писари подшоҳ ё ягон шахси наздики ӯ, ки дар вақти зиндагии подшоҳ ба ҷои вай таъин мешавад, то ки баъд аз вафоти подшоҳ ҷои ӯро бигирад; ҷойгири шоҳ.

Бибурду бипарварду бинвохташ,
Пас аз худ валиаҳди худ сохташ. *Низомӣ*

Мансур халифа писаре дошт Солеҳ ном, мехост, ки ӯро... валиаҳди худ кунад. *Авфӣ*

**валиаҳди сипоҳ** сардори сипоҳ, ки аз тарафи подшоҳ ҳамчун ноиб таъин мешуд.

Сараш бӯсиду шафқат беш кардаш,
Валиаҳди сипоҳи хеш кардаш. *Низомӣ*

**ВАЛИМА** *а.* وليمه зиёфат, базм, тӯи арӯсӣ.

Малика валимаҳо бидод ва хонҳо биниҳод. *«Ҳазору як шаб»*

**ВАЛИНЕЪМАТ** *а.* ولينعمت **1.** одами олиҳиммат, саховатманд, соҳибэҳсон.

Зи бас нозу неъмат, к-аз ӯ рондаанд,
Валинеъмати оламаш хондаанд. *Низомӣ*

**2.** мураббӣ; неъматдиҳанда; хӯҷаин.

Он ду ғулом изҳори мухолифат намуданд: дарвозаҳоро ба рӯи валинеъмати худ кашиданд. *«Фатҳнома»*

**ВАЛИНЕЪМАТӢ** ولينعمتى **1.** олиҳимматӣ, саховатмандӣ, бахшандагӣ.

Зи шукри вай он неъмат афзун бувад,
Валинеъматӣ беш аз ин чун бувад? *Низомӣ*

**2.** мураббигӣ; хӯҷаинӣ.

**ВАЛИШИНОС** ولى‌شناس донандаи қадру қимати ёру дӯстон, қадршинос.

Риндони ташналабро обе намедиҳад кас,
Гӯӣ, валишиносон рафтанд аз ин вилоят. *Ҳофиз*

**ВАЛЛОҲ** *а.* والله ба худо, ба худо ки ..., аз барои худо ки ...

Соқӣ, ҳазар аз ғами туам оҳ ки нест,—
Сабрам зи рухат ҳақ аст, огоҳ кӣ нест?
Мақсуди манию ҷуз ту кас дар дили ман,
Валлоҳ, ки нест, сумма биллоҳ, ки нест! *Хайём*

**валлоҳу аълам** худо донотар аст, худо медонад.

Бирав, Ҳофиз, дар ин маъраз мазан дам,
Сухан кӯтоҳ кун, валлоҳу аълам. *Ҳофиз*

**валлоҳу биллоҳ** қасам ба худо, ба худо ки...

**ВАЛО** *а.* ولا дӯстӣ, муҳаббат, меҳр.

Фақиру хаста ба даргоҳат омадам, раҳме,
Ки ҷуз валои туам нест ҳеҷ дастовез. *Ҳофиз*

**ВАЛОДАТ||ВИЛОДАТ** *а.* ولادت таваллуд, зоидашавӣ.

Валодати ӯ дар Рай иттифоқ уфтода буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ВАЛОКИН(НА)** *а.* ولاکن аммо, лекин.

**ВАЛУД** *а.* ولود зани сербача, зани серфарзанд.

То шиносад саҳеҳро зи сақим,
Боз донад валудро зи ақим. *Ҷомӣ*

**ВАЛӢ** *а.* ولی 1. дӯст, содиқ; ёвар, мададгор.

Зи Баҳроми гардун ба баҳромрӯз
Валиро бисозу адӯро бисӯз. *Фирдавсӣ*

2. соҳиб; хоҷа; мураббӣ.

Маро валӣ ҳаст, агар ӯ иҷозат диҳад, ин хитба ба хутба пайвандад. *Авфӣ*

Валии арши мазмун, валии дил,
Шаҳи курсии маънӣ, яъне Бедил. *Ҳоҷӣ*

3. *д.* қариб, наздик, муқарраб (ба худо); одами муқаддас.

Он ки ба фарзе накунад коҳилӣ,
Муттақияш ном кунанду валӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ВАЛӮЪ** *а.* ولوع ҳарис, озманд.

**ВАНАНГ** ونک 1. навдаи буридаи ток, ки ҳангоми баҳор дар натиҷаи бо таъхир бурида шуданаш чанд рӯз обрав мешавад.

Шод бошу ду чашми душмани ту
Солу моҳ аз гиристан чу ванaнг. *Фаррухӣ*

2. тори ангуровезӣ (барои хушкондан).

**ВАНОНА** ونانه нони гирдаи ғафс.

Бар хони вай андар миёни хона
Ҳам нони тунук буду ҳам ванона. *Дақиқӣ*

**ВАНҶ** ونج гунҷишк.

Шикори боз харчолу куланг аст,
Шикори боша ванҷ асту кабӯтар. *Унсурӣ*

**ВАНҶАНАК** ونجنک райҳон, нозбӯ.

Ванҷанакро ҳаме намуна кунад
Дар гулистон ба зулфи ванҷанакӣ. *«Луғати фурс»*

**ВАОР** *а.* وعار замин ё роҳе, ки пастию баландии бисёр дорад, ҷои ноҳамвор.

Аз ин дуаспа қофилаи сабр даргузашт,
Ман дар миёни роҳи ваор уфтодаам. *Хоқонӣ*

**В-АР** ور шакли кӯтоҳшудаи ва агар.

Гар най кавкаб, чаро пайдо нагардӣ ҷуз ба шаб?
В-ар най ошиқ, чаро гирьӣ ҳаме бар хештан?
*Манучеҳрӣ*

... В-арат хуршед хонам, низ ҳастӣ,
Ки маҳро бар фалак равнақ шикастӣ. *Низомӣ*

**ВАРАМ** *а.* ورم омос, ҷои дамида дар узви бадан; умуман дамидагӣ дар рӯи чизе.

Баъзеро пойҳо варам карда аз пой даромаданд.
*«Фатҳнома»*

Баромад фиғон аз табақҳо чу сунҷ,
Варам буд чун кӯс деги гурунҷ. *Сайидо*

**ВАРАМИДАН** ورمیدن варам кардан, омос кардан, дамида баромадан.

Ва ба се рӯз чандон омосида ва варамида, ки халқ аз ӯ бе сатр натавонад гузашт.
*Аҳмади Дониш*

**ВАРАСА** *а.* ورثه *ҷ.* ворис 1.

Лоиқи подшоҳӣ аз варасаи Сомонӣ кист?
*«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар гоҳ чанд бародар бошанд, ба ҷуз бародари бузург кадхудо намешавад, то вараса бисьёр набошад. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАРАТОТ** *а.* ورطات *ҷ.* варта.

Ва дар варатоти маҳолик худро чунон меафканд, ки тафаззӣ аз он... муяссар намешуд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**ВАРАШОН** ورشان кабӯтари ёбоии тирaранг, ки болои думаш сафед аст.

То бар баму бар зер навои гули нӯш аст,
То бар гулу бар бор хурӯши варашон аст...
*Манучеҳрӣ*

**ВАРАЪ||ВАРЪ** *а.* ورع *д.* парҳезгорӣ; тақводорӣ, порсоӣ.

Бархост Камол аз вараъу гӯшанишинӣ,
То дид, ки майхона беҳ аз ҳар ду мақом аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Буд марди солиҳе бо зӯҳду варъ,
Дошт ваҷҳи қути худ аз ҳадсу заръ. *Румӣ*

Воизо, нукта зи қонуну вараъ камтар зан,
Ки мани ринд басе воқиф аз ин қонунам. *Шоҳин*

**ВАРАҚ** *а.* ورق 1. барг(-и наботот); 2. гулбарг.

Замона аз варақи гул мисоли рӯи ту баст,
Вале зи шарми ту дар ғунча кард пинҳонаш.
*Ҳофиз*

Дар иштиёқи рӯи ту наълаш дар оташ аст,
Ҳар шабнаме, ки бар варақи лола меравад. *Соиб*

3. як порча коғази ба шакли саҳифа буридашуда; варақаи дурӯяи китоб, дафтар ва ғ.

Чу баҳри навиштан варақ кард боз,
Сари номаро сохт мушкинтироз. *Ҷомӣ*

... Қ-ин кор бад-он расида, шояд
Аз дафтари ман варақ кушояд. *Шоҳин*

**варақ гардондан (ё баргардонидан)** а) варақ задан (китобро); б) *маҷ.* гузаштан аз як ҳолат ба ҳолати дигар, мас. аз меҳру муҳаббат ба қаҳру кин ё баръакс; тағьир додани вазъият.

Дастгоҳи ҳавас варақ гардонд,
Ҳуш он сӯи фаҳм мақсад ронд. *Бедил*

**варақ дарнавардидан** а) варақ гардондан; б) *маҷ.* беэътибор кардан, аз эътибор соқит кардан.

Чу соид кушоям зи бозуи нарм,
Суманро варақ дарнавардам зи шарм. *Низомӣ*

◇ **варақ дарнаваштан** а) ба чизе аҳамият надодан, аз баҳри чизе гузаштан.

Зи панди бузургон набояд гузашт,
Суханро варақ дар набояд наваШт. *Низомӣ*

б) тай кардан, роҳ паймудан.

Чу лахте заминро варақ дарнавашт,
Зи паҳлуи водӣ даромад ба дашт. *Низомӣ*

в) тамом кардан, хотима додан; аз байн бурдан, нест кардан.

Ситези ду лашкар чу аз ҳад гузашт,
Замона якеро варақ дарнавашт. *Низомӣ*

**варақ рехтан** хароб кардан.

Фалак з-он хати ҷадвал ангехта,
Саводи ҳабашро варақ рехта. *Низомӣ*

**варақ рондан** *бар чизе* ба чизе расидан, ба ҳадде расидан.

Чу умраш варақ ронд бар бист сол,
Ба шоҳаншаҳӣ бар дуҳул зад давол. *Низомӣ*

**варақи** *чизе(ро)* **фароз кардан** *киноя аз* тай кунондан, гузарондан; ба тадриҷ кам кардан чизеро.

Ҳин, ки рӯзу шаби замона ҳаме
Вараҳи умри мо кунанд фароз... *Анварӣ*

**гардидани варақи** *чизе* аз ҳолате ба ҳолати дигар гаштан.

Варақи ҳусн муҳол аст нагардад, Соиб,
Ҳеҷ матбӯъ надидем, ки тобеъ нашавад. *Соиб*

**ВАРД** ورد гул, гули сурх, гули садбарг.

Ба ҷон-андар лаҳв асту ба мағз-андар мушк аст,
Ба чашм-андар нур асту ба рӯ-андар вард аст.
*Манучеҳрӣ*
Ҳаюлои вуҷудам ҳофизи сад сурати ранг аст,
Аз он дар гулшани эҷод чандин вардро монам.
*Васлӣ*

**варди муваррад** гули сурх.

Вақти баҳор асту вақти варди муваррад,
Гетӣ ороста чу хулди мухаллад. *Манучеҳрӣ*

**ВАРДО** وردا гардон, гарданда, гирдгарданда; *маҷ.* нооором.

В-ар ӯ ба роҳату ман дар машаққатам, чӣ аҷаб,
Ки ҳам замин бувад осудаву фалак вардо. *Хоқонӣ*

**варз** ورز *асоси замони ҳозираи* **варзидан.**

**ВАРЗ** ورز кишт, зироат.

Надорад зану зодаву кишту варз,
Ба чизе надонад зи ноарз арз. *Фирдавсӣ*
Ҳар кӣ имсол оби варз бибурд,
Соли дигар гурусна бояд мурд. *Саноӣ*

**ВАРЗА** ورزه зироаткунанда, деҳқон, кишоварз, барзгар; **гови варза** барзагов, ки онро дар гузашта варзагов ҳам мегуфтанд.

Гӯшт бар гови варза некӯтар,
Зинати мард дониш асту ҳунар. *Саноӣ*

**ВАРЗИГАР** ورزیگر деҳқон, кишоварз, зироаткунанда.

Суворон ҷаҳонро ҳамедоштанд,
Ва варзигарон варз мекоштанд. *Дақиқӣ*

**ВАРЗИДА** ورزیده **1.** *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони гузаштаи* **варзидан; 2.** машқдида, ботаҷриба, моҳиршуда (дар коре, санъате ва ғ.).

Султон Зайнулобидин... дар улуми мусиқӣ нек варзида буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАРЗИДАН** ورزیدن **1.** шуғл кардан, машғул шудан; пай дар пай кардани коре.

Агар султон адолат варзад, дар савоби ҳар тоат, ки аз раоё содир шавад, шарик бошад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*
Май хӯрдану гирди гулрухон гардидан
Беҳтар зи ҳазор зоҳидӣ варзидан,
Гар мардуми майхор ба дӯзах бошанд,
Пас рӯи биҳиштро кӣ хоҳад дидан? *Хайём*

Сухандонию хушхонӣ наменварзанд дар Шероз,
Биё, Ҳофиз, ки то худро ба мулки дигар андозем.
*Ҳофиз*

**бад варзидан** бадӣ кардан, бадрафторӣ кардан.

Накӯкор мардум набошад бадаш,
Наварзад касе бад, ки нек оядаш. *Саъдӣ*

**2.** кишту кор кардан, бо зироат машғул шудан, деҳқонӣ кардан.

Ҳама возиҷ пур ангуру ҳама ҷой асир,
З-он-ч варзид, кунун бар бихӯрад барзгаро.
*Шокири Бухорӣ*

**3.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'дӯстӣ варзидан', 'ишқ варзидан', 'мардумӣ варзидан' ва ғ.

**ВАРЗИШ** ورزش шуғл, машғулият; машқ кардани коре.

Диле сода аз нақши андешаҳо,
Қафе холӣ аз варзиши пешаҳо. *Ҷомӣ*

**ВАРИД** *а.* ورید **1.** раг; **2.** раги гардан.

**ВАРКОК** ورکاک паррандаи мурдорхоре аз қабили каргас.

Ба ҷои мушк набӯянд ҳеҷ гаҳ саргин,
Ба ҷои боз надоранд ҳеҷ гаҳ варкок.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**В-АРНА** ورنه *ниг.* **в-агарна.**

**ВАРО** ورا шакли кӯтоҳшудаи вайро.

Бад-ин худ саворе фиристодаам,
Варо пеш аз ин огаҳӣ додаам. *Фирдавсӣ*

**ВАРО(Ъ)** *а.* ورا\|وراء пас, ақиб, он сӯ.

Мақсуди ду олам чӣ кунӣ бар дили мо арз,
Мақсуд туӣ, ҳар чӣ варои ту, туфайлист.
*Камоли Хуҷандӣ*
Зи асбоби ҷаҳон ҷуз хӯрданиҳоям намебояд,
Қасе бар ҷо наёрад ҳаққи неъматро варои ман.
*Савдо*

**(аз) варои ...** ғайр аз ..., ба ғайри ..., ба ҷуз ..., берун аз ...; **варои имкон** хориҷ аз имкон, он сӯи имконият.

Барги Исӣ масов, Хоқонӣ,
Гар вуҷудат варои имкон аст. *Хоқонӣ*

**ВАРОСАТ** *а.* وراثت ворисӣ, меросхӯрӣ.

Агар ворис дошта бошад ҳам, натавонад исботи варосати хеш кунад. *Аҳмади Дониш*

**ВАРОЪ** *а.* وراء *ниг.* **варо(ъ).**

**ВАРРАФОН** ورفان шафеъ, шафоаткунанда, касе, ки афви гуноҳи ягон гунаҳгорро аз касе илтимос мекунад.

Додам бидеҳ, вагарна кунам ҷони хештан
Мадҳи амиру назди ту орам ба варрафон.
*Масъудии Марвазӣ*

**ВАРРОҚ** *а.* وراق хатнавис; китобнавис, китобаткунанда.

Маро бар ошиқон дода яке маншури солорӣ,
Ки тӯмораш гули зард асту мижгон аст варроқаш.
*Манучеҳрӣ*
Расад зи гуфтани наъти ваю навиштани ӯ
Ба Фарқадон зи шараф фарқи шоиру варроқ.
*Ломеӣ*

**ВАРТА** *а.* ورطه 1. ҷои хатарнок, маҳалли ҳалокатовар ҳамчун ҷаррӣ, партгоҳ ва ғ.

Тақдири осмонӣ ва ғалабаи ҳирс ва умеди ҷоҳ маро дар ин варта афканд. *«Калила ва Димна»*

Акнун ки аҳли фазлам, бишмар ту: бахт—вожун,
Мебоядам кашидан з-ин варта рахт берун. *Шоҳин*

2. гирдоб, ҷои хатарноки наҳр ва баҳр.

Дар ин варта киштӣ фурӯ шуд ҳазор,
Ки пайдо нашуд тахтае бар канор. *Саъдӣ*

Киштист ҷоми бодаву ғам баҳри пур зи мавҷ,
Киштӣ равона соз, к-аз ин варта бигзарем! *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **вартаи авҳом** гирдоби хаёлот, тавахҳум, андеша.

Ба доми кулфат асирам, ки метапам ҳар сӯ,
Чӣ сон халосӣ биҷӯям зи вартаи авҳом?! *Васлӣ*

**ВАРТОҶ** ورتاج офтобпараст (растанӣ).

Мисоли бандаву ту, эй нигори дилбари ман,
Ба қурси шамсу ба вартоҷ сахт мемонад. *Ғоҷӣ*

**ВАРЪ** *а.* ورع *ниг.* **вараъ.**

**ВАРҒ** ورغ банди об, ки аз чӯб, шох, алаф ё сангу хок сохта мешавад.

Об ҳар чун бештар ниру кунад,
Банду варғи сустбуда барканад. *Рӯдакӣ*

**ВАРҚО** *а.* ورقا кабӯтари хокистарранг, фохта.

Варқои босира агар ба боли хаёлу пари андеша ҳазор сол парвоз намояд, ба як дараҷае аз ҳазор дараҷа натавонад расид. *Восифӣ*

**ВАСАН** I *а.* وثن бут, санам.

Бӯстон, гӯӣ, ҳамчун бути Фархор шудаст,
Мурғакон чун шаману гулбачагон чун васано. *Манучеҳрӣ*

Менадонам, ки ту моҳӣ ё васан?
Менадонам, ки чӣ хоҳӣ ту зи ман? *Румӣ*

**ВАСАН** II *а.* وسن хоб; хоби сабук, пинак, ғанаб.

Эй бода, фидои ту ҳама ҷону тани ман,
К-аз бех биканди зи дили ман ҳазани ман.
Хуб аст маро ҳол ба ҳар ҷо, ки ту бошӣ,
Бедории ман бо ту хуш асту васани ман. *Муиззӣ*

**ВАСАТ** *а.* وسط 1. миёна, мобайн, миёнҷо.

Ҳоил шуда дар байни ҷабину рухат абрӯт,
Чун дар васати Зӯҳраву Хуршед ҳилоле. *Шоҳин*

2. *маҷ.* ҳадди эътидол, дараҷаи миёнаи ягон кору амал, ҳолат, ҳислат ва м. инҳо, аз ғайри ифрот ва тафрит.

Васат омад маҳалли иззу шараф,
Ба васат рӯй неҳ зи ҳар ду тараф. *Ҷомӣ*

Мазӣ нохушу хуш зи нобуду буд,
Тарики васат варз дар бухлу ҷуд. *Ҷомӣ*

**ВАСАТУССАМОЪ** *а.* وسط السماء *нуҷ.* миёнаи осмон, баландтарин нуқтае дар осмон, ки офтоб дар вақти ҳаракати худ дар нисфи рӯз ба он мерасад.

Чун офтоб ба васатуссамоъ расид, Ҳур ибни Язид ба он ҳазор сувор падид омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАСАХ** وسخ чирк.

Фарзанди ман ятиму сар афганда гирди кӯй,
Ҷома васах гирифтаву дар хок хоксор. *Кисоӣ*

**ВАСВАСА** *а.* وسوسه 1. андешае, ки ба бадӣ мебарад, фикру орзӯ ва хаёле, ки ба натиҷаи бад мебарад.

Эй хуш он вақт, ки моро дили беғам будаст,
Хотир аз васвасаи ишқ фароҳам будаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҷомӣ, ба базми аҳли сафо меравӣ, нахуст
Дил пок кун зи васвасаи тавбаву салоҳ. *Ҷомӣ*

2. фиреб; иғво, иғвогарӣ; таҳрикоти бад.

Васвасаи нафсонӣ дили бародарро бар озор ниҳод. *Авфӣ*

Кор бо ишқ фитод, аз сарам, эй ақл, бирав,
Чӣ диҳӣ васваса, дидам, ҳунаре нест туро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ВАСВОС** *а.* وسواس 1. фикру андеша ва хаёлоте, ки ба бадӣ мебарад.

Камон абру боронш алмос шуд,
Сару мағз пур ҷӯши васвос шуд. *Фирдавсӣ*

То ту дар банди нафсу васвосӣ,
Душмани худ зи дӯст нашносӣ. *Ҷомӣ*

2. ба васваса андохтан; аз роҳ баровардан, гумроҳ кардан.

Кори сабри ман шуд аз темори зулфи ӯ заиф,
Ҷои хоби ман шуд аз васвоси чашми ӯ хароб. *Муиззӣ*

3. бим, ваҳм, ҳарос аз чизе.

Ҷаст аз ҷойгаҳ он гоҳ чу ханносе,
Ҳавас андар сару андар дил васвосе. *Манучеҳрӣ*

4. шакку шубҳа, дудилагӣ; изтироби фикр (ҳамчун як навъи бемории рӯҳӣ); 5. *д.* васвасакунанда, гумроҳкунанда (сифати шайтон).

**ВАСЕЪ** *а.* وسیع кушод, фарох, паҳновар; *муқобили* **танг** I 1.

[Назар] баъд аз он ба шаҳре расид, ки биноӣ он рафеъ ва фазои он васеъ. *Яҳёи Себак*

**ВАСЕЪУЛАРЗ** *а.* وسیع العرض сербар, фарох, паҳновар.

Он арзи васеъуларз муштамил аст бар билоди бисёр ва амсори бешумор. *«Оташкада»*

**ВАСИЛА||ВАСИЛАТ** *а.* وسیله||وسیلت 1. восита, чизе ё касе, ки ба воситаи он кор ва амалеро иҷро мекунанд, чизе, ки барои ҳосил кардани мақсаде ба кор мебаранд.

Ҳукм кун, то ба хидмате бирасам,
З-ин василат ба давлате бирасам. *Бедил*

**ба василати ... ба воситаи ...**

Маро писаре нест, ки номи ман ба василати ӯ боқӣ монад. *Авфӣ*

2. дастовез, тӯҳфа ҳамчун воситаи ба мақсад расидан.

Хаёли зулфи ту гуфто, ки ҷон васила масоз,
К-аз ин шикор фаровон ба доми мо афтад. *Ҳофиз*

Фармуд: Бирав бар он қабила,
Биспор ба меҳтар ин васила. *Шоҳин*

3. сабаб, боис, баҳона.

Васила чист, ки ту дохилию ман хориҷ,
Ту гӯшт меҳӯрию устухон мани афгор?! *Фузулӣ*

Ҳар кушта, ки з-он қабила медид,
Бар гирьяи худ васила медид. *Шоҳин*

**васила** ангехтан сабаб нишон додан, баҳонаҷӯӣ кардан.

Анварӣ онро ба ҳусни фаросат дарьёфт ва василаҳо ангехт ва малики Ҳиротро аз он мутолиба даргузаронид. *Ҷомӣ*

**ВАСИЛАҶӮ(Й)** (وسیله‌جو(ی)) баҳонаҷӯӣ, баҳонаталаб.

**ВАСИЯТ** *а.* وصیت панду насиҳат ва супоришҳои шахсе, ки наздик ба мурдан аст; орзу ва хоҳишҳои шахси наздик ба марг.

Табибро бихонд ва фармуд, то муолиҷати ӯ кунад ва бухорхудот васият мекард ва як соат буд бимирад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Он яке шахсе ба вақти марги хеш
Гуфта буд андар васият беш-беш. *Румӣ*

**ВАСИЯТНОМА** وصیت‌نامه варақае, ки васияти касе навишта шуда бошад.

**ВАСИҚА||ВАСИҚАТ** *а.* وثیقه||وثیقت 1. аҳду паймони устувор; аҳднома, номаи аҳду паймон.

Димна бо ӯ васиқате кард ва шароити таъкиду эҳком андар он ба ҷой овард. *«Калила ва Димна»*

Ба дастури доно васиқат навишт,
Ки аз донишу дод будаш сиришт. *Низомӣ*

2. *таър.* ҳуҷҷате, ки дар он ҳуқуқи моликияти касе ба чизе қайд шуда бошад; **васиқаи ҳавлӣ** ҳуҷҷати соҳиб будан ба ҳавлӣ.

Ҳазрати қозии калон... васиқаи ҳавлиро диданд, ки чаҳор ҳазор танга будааст. *Садри Зиё*

**ВАСКОРА** وسکاره деги калон.

Гуфт: Васкора, к-аш тиён хонӣ,
Он чунон деҳ, ки боз бистонӣ. *«Луғати фурс»*

**ВАСЛ** *а.* وصل 1. пайвастан, пайванд кардани чизе ба чизе, часпондан, часпидан, бастан, банд кардан.

[Саркарда] сари чоҳро ба хору хошок бозпӯшонид ва сӯрохе гузошт ва танобе дар таҳи чоҳ карда бар чӯбе васл намуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

2. ба ҳам расидан, ба ҳам пайвастан, ба дидори (сӯҳбати) ҳамдигар расидани ошиқу маъшуқ; висол.

Шабпара гар васли офтоб нахоҳад,
Равнақи бозори офтоб накоҳад. *Саъдӣ*

Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,
Имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро! *Камоли Хуҷандӣ*

Ман чӣ кардам, ноумед аз базми васлат кардаӣ?
Аз ту, эй бераҳм, уммеди мурувват доштам. *Сайидо*

**ВАСЛА́** I *а.* وصله порчаи матое, ки ба ҷои дарида ё кандашудаи либос ямоқ мекунанд; ямоқ, пина, дарбеҳ.

Шармам аз хирқаи олудаи худ меояд,
Ки ба рӯ васла ба сад шаъбада перостаам. *Ҳофиз*

**ВАСЛА** II *а.* وصله *грам.* аломате дар имлои арабӣ, ки ба шакли ٱ буда, дар болои алиф гузошта мешавад ва якҷоя хондани ду калимаро ишора мекунад.

**ВАСЛАЗАН** وصله‌زن ямокчӣ, пинадӯз, порадӯз.

Буд бар далқи маоши хештан
Рӯзу шаб навпорадӯзу васлазан. *Ҷомӣ*

**ВАСЛАТ** وصلت *ниг.* **вуслат.**

**ВАСЛҶӮ** وصل‌جو талабгори висол, ҷӯяндаи дидори ёр.

Ҳеҷ ошиқ худ набошад васлҷӯ,
Ки на маъшуқаш бувад ҷӯёи ӯ. *Румӣ*

**ВАСМА** *а.* وسمه гиёҳест, ки занону духтарон баргҳои онро фишурда оби сабзи нилгунашро ба абрувони худ мемоланд; ӯсма.

Қас натавонад гирифт домани давлат ба зӯр,
Кӯшиши бефоидаст васма бар абрӯи кӯр. *Саъдӣ*

Ҷаҳон бар абрӯи ид аз ҳилол васма кашид,
Ҳилоли ид дар абрӯи ёр бояд дид. *Ҳофиз*

**ВАСМАТ** *а.* وصمت 1. айб, нуқсон.

Ҷамеи осору афзоли ӯ ба ҳульяи эътидол мутаҳаллӣ ва аз васмати ихтилол мутахаллӣ бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

2. доғи нанг, шармандагӣ.

**ВАСНОД** وسناد бисьёр, хеле, хеле зиёд.

Имрӯз ба иқболи ту, эй мири Хуросон,
Ҳам неъмату ҳам рӯи накӯ дорам васнод. *Рӯдакӣ*

**ВАСНӢ** وسنی ду зани як шавҳар нисбат ба ҳамдигар; палонҷ, кундош, бохчун.

Дӯстонам ҳама монандаи васнӣ шудаанд,
Ҳама з-он аст, ки бо ман на дирам монду на зар. *Асҷадӣ*

**ВАСОВИС** I *а.* وساوس *ҷ.* **васваса.**

Гусаста гашт зи табъам васовису авҳом,
Бурида гашт зи ҷонам алоиқи омол. (1) *Заҳири Форьёбӣ*

Мирзо... аз васовиси шайтонӣ ва ҳавоҷиси нафсонӣ лоилоҷ пушаймон гардид. (2) *«Таърихи Фаришта»*

**ВАСОВИС** II *а.* وساویس *ҷ.* **васвос.**

**ВАСОЁ** *а.* وصایا *ҷ.* **васият.**

[Ӯ] баъд аз итмоми васоё роҳи сафари охират пеш гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАСОИЛ** *а.* وسایل *ҷ.* **васила||василат.**

[Саъди Салмон] чандин қасида ва рубоӣ гуфта ба васоил ба арзи султон расонид, коргар наяфтод. (1) *«Хизонаи омира»*

**ВАСОИТ** *а.* وسائط *ҷ.* **восита.**

Ба чандин... васоит онро ба ман расонид. (1) *Авфӣ*

Афғина дар ниҳояти мартаба оҷиз омада васоитро дар миён андохтанд. (1). *«Хизонаи омира»*

**ВАСОИҚ** *а.* وثائق *ҷ.* **васиқа.**

**ВАСОТАТ** *а.* وساطت воситашавӣ, миёнаравӣ; восита шудан.

Қутбхон... назди султон Муҳаммадшоҳ рафта ба васотати аркони давлат маъруз дошт, ки афғонон дар Сирҳинд ҳуҷуме кардаанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАСОЯТ** *а.* وصایت 1. васият; 2. васигӣ, вазифа ва фаъолияти васӣ.

Ҷуно баъд аз бародар ба ҳукми васоят ва вуфури дироят кулоҳи раёсат бар сар ниҳод. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАСОҚАТ** *а.* وثاقت устуворӣ.

Шарафи ҳар илме ё ба баноҳати мавзӯи он аст, ё ба ҷалолати ғояту манфаат ё ба васоқати бурҳону ҳуҷҷат. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ВАССАЛОМ** *а.* والسلام тамом, тамом шуд, анҷом ёфт (ифодае, ки дар вақти ба охир расидани чизе кор фармуда мешавад, мас. нома тамом—вассалом).

Хуш аст аз ту саломе маро дар охири умр,
Чу нома рафт ба итмом, «вассалом» хуш аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Мурғи умри Восифӣ то ҳаст дар бустони даҳр,
Андалебосо санохони ту бошад, вассалом! *Восифӣ*

**ВАССОФ** *а.* وصاف васфкунанда, таърифу тавсифкунанда; мадҳкунанда, санохон.

Вассофонро дар васфи ҷамоли ӯ чун давот даҳон боз монда. *Авфӣ*

**ВАССОФӢ** وصافی 1. вассоф будан; 2. васф кардан, таърифу тавсиф кардан; мадҳу сано намудан.

Қалам, ки даъвии вассофии камоли ту кард,
Рухаш ба дудаи ваҳшат ҳамеша андудаст.
*Заҳири Форьёбӣ*

Ҷилваи ҳусн зи вассофии ӯст,
Сиккаи ишқ зи саррофии ӯст. *Ҷомӣ*

**ВАСТОХОН** وستاخوان *шакли кӯтоҳшудаи* **овастохон.**

Чу гулбун аз гул оташ ниҳоду акс афганд,
Ба шохи ӯ-бар дурроҷ гашт вастохон. (2)
*Хисравонӣ*

**ВАСФ** *а.* وصف 1. тасвири ҳол, баёни чигунагии касе ва ё чизе.

Чунон будаст васфаш чун саробе,
Ки на об асту мемонад ба обе.
*Фахриддини Гургонӣ*

Чун сухан дар васфи ин ҳолат расид,
Ҳам қалам бишкасту ҳам коғаз дарид. *Румӣ*

2. таъриф, тавсиф.

Васфи даҳанат Камол доим
Дар қофияҳои танг гӯяд. *Камоли Хуҷандӣ*

Дар васфи ҷамоли ту надонам чӣ нависам,
Он чӣ ба тасаввур гузарад, беҳтар аз онӣ. *Шоҳин*

3. сифат, хислат.

Хулқи накӯ васфи Масеҳо бувад,
Хислати бад марги муфоҷо бувад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ВАСФУЛҲОЛ** *а.* وصف الحال тасвири ҳол, баёни сурати воқеа.

Гуфт бо шӯи хеш васфулҳол,
Шод шуд марду ғам гирифт завол. *Саноӣ*

**ВАСӢ** *а.* وصی иҷрокунандаи васият, касе, ки ӯро васияткунанда барои нигаҳ доштани молу мулк, ҷою манзил ва инчунин тарбияи фарзандони сағир (то расидани ҳадди балоғат ва камоли онҳо) таъин мекунад; *киноя аз* халифа Алӣ, ки шиаёни васи Муҳаммад медонанд.

Манам бандаи аҳли байти набӣ,
Ситояндаи хоки пои васӣ. *Фирдавсӣ*

**ВАТАД** *а.* وتد 1. мехҷӯб, мехи ҷӯбини ресмонбандии хайма ба замин.

Хаймаи шашгӯша бар ахтар кашид,
Чор ватадро ба расан даркашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. *адш.* дар арӯз ҷузъи духиҷоии рукнҳо буда, ба ду қисм ҷудо мешавад: 1) ватади маҷмӯъ (ё мақрун) ҳамчун «ҷаман», «суман»; 2) ватади мафруқ ҳамчун «лола», «жола».

**ВАТАН** *а.* وطن 1. зодгоҳ, ҷои таваллуд ва нашъу намо, мас. деҳа, шаҳр, мамлакат.

Саъдиё, ҳубби ватан гарчи ҳадисест саҳеҳ,
Натавон мурд ба хорӣ, ки ман ин ҷо зодам. *Саъдӣ*

Мусофир ҳар куҷо афтад, ватанро дӯст медорад,
Ки булбул дар қафас афтад, ҷаманро дӯст медорад.*

**ҷалои ватан кардан** маҷбуран ва ба ноҷор тарки ватан кардан.

Зи ҷаври чарх ҷалои ватан макун, Мухлис,
Ки дар замини дигар осмони дигар нест.
*Мухлиси Кошӣ*

2. ҷои истиқомат, маскан, манзил, макон.

Яке будааст аз бозоргонон, ки дар Басра ватан доштӣ. *Авфӣ*

**ватан гирифтан** маскан гузидан, ҷои истиқомат ихтиёр кардан.

Дар миёни бодия гирам ватан,
Бар сари як чашма бошам хаймазан. *Ҷомӣ*

3. кишвар, мамлакат, сарзамин, диёр.

Дар он ватан, ки зи арбоби ақл анҷуман аст,
Туӣ ба ҳуҷҷати таҳқиқ сайидул-албоб. *Муиззӣ*

**ВАТАР** I *а.* وتر 1. тори асбоби мусиқӣ; 2. зеҳи камон, ресмони камон.

Гови замин дуто шавад, пой чу бар замин занӣ,
Шери фалак ниҳон шавад, саҳм чу бар ватар ниҳӣ.
*Бадри Ҷоҷӣ*

◇ **ватари зовия** *мат.* гипотенуза, он тарафи секунҷа, ки муқобили кунҷи рост аст.

Чун ватари зовия ба қувват бузургтар аз ду зилъаш бошад, зовия мунфариҷа бувад.
*Насириддини Тӯсӣ*

**ВАТАР** II *а.* وطر ҳоҷат; орзу, мурод, мақсуд.

**ВАТВОТ** *а.* وطواط 1. шабпара, хаффош.

Аз таънаи Бӯлаҳаб чӣ нуқсат,
Маъзур зи меҳр чашми ватвот. *Ҳоҷӣ*

2. *маҷ.* заифҷусса, хурд ва лоғар; 3. тахаллуси шоири машҳури форсу тоҷик Рашидиддин (вафоташ 1182—1183), ки «Ҳадоиқ-ус-сеҳр» аз таснифоти ӯст.

**ВАТИРА** *а.* وتیره роҳу равиш, тарз, тариқа.

На ҳамин рӯю рой тира аз ӯ,
Пой то сар ба як ватира аз ӯ. *Ҷомӣ*

Бад-ин ватира аз паи Искандари тиразамир мешитофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАТӢ** *а.* وطی алоқаи ҷинсӣ, ҷимоъ.

**ВАТО** *а.* وطا густурданӣ, фарш, палос; **вато кардан** густурдан, паҳн кардан, андохтан.

Чу нақл кард равонаш мусофири малакут,
Барои урсаш бар арш кард хирқа вато. *Хоқонӣ*

**ВАФД** *а.* وفد ҳайати сафорат, ҳайати элчиён, вакилон, намояндагон, фиристодагон.

Аз ҳар мақоме вафдҳо омаданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ВАФО** *а.* وفا ба ҷо овардани ваъда; дурустаҳдӣ, садоқат, устуворӣ дар аҳду паймон ва дӯстию муҳаббат.

Гули бӯстонро, чунон ки донӣ, бақое ва аҳди гулистонро вафое набошад. *Саъдӣ*

Рангу бӯи ошноӣ дар гули рӯи ту нест,
Шеваи аҳду вафо дар ҷашми ҷодуи ту нест. *Сайидо*

**вафо кардан** а) ба ҷо овардани қавлу қарор, устувор будан дар дӯстӣ ва муҳаббат.

Вафо кардам, ҷафо дидам зи хубон,
Мусулмонон, сазовори ман ин аст? *Мушфиқӣ*

б) кифоят кардан, басанда омадан, расидан.

Бино бар он ки дахли ӯ ба харҷаш вафо намекард, ба ишораи Қосим ... инони азимат ба ҷониби Хуросон мунъатиф гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

в) *маҷ.* некӣ кардан.

Бегона агар вафо кунад, хеши ман аст,
Гар хеш ҷафо кунад, бадандеши ман аст,
Гар заҳр мувофақат кунад, тарьёқ аст,
В-ар нӯш мухолафат кунад, неши ман аст. *Хайём*

**вафо шудан** иҷро шудан, раво шудан, ба ҷо оварда шудан.

Он ҳоҷат вафо нашуд ва он умед раво нагашт. *Авфӣ*

**ВАФОГАР** وفاگر вафокунанда, бовафо.

Шабдези нуқрахинги фалакро ба марг, оҳ,
Пай баркашеду дум бибуред, ар вафогаред. *Хоқонӣ*

**ВАФОГУЗОРӢ** وفاگذاری вафодорӣ, иҷрои аҳду паймон.

Ҳошо, ки тариқи ёрӣ ин аст?
В-оини вафогузорӣ ин аст? *Шоҳин*

**ВАФОДОР** وفادار бовафо, содиқ, устувор дар муҳаббат ва дӯстӣ.

Дидӣ, эй дил, ки ғами ишқ дигар бор чӣ кард?
Чун бишуд дилбару бо ёри вафодор чӣ кард? *Ҳофиз*

Ман ошиқи ҷафокаши кӯи муҳаббатам,
Аз ҳар ҷафои дӯст вафодортар шудам. *Мушфиқӣ*

**ВАФОДОРӢ** وفاداری бовафоӣ, содиқ ва устувор будан дар муҳаббат ва дӯстӣ.

Он кист, к-аз рӯи карам бо ман вафодорӣ кунад,
Бар ҷои бадкорӣ чу ман як дам накӯкорӣ кунад?! *Ҳофиз*

**ВАФОКЕШ** وفاکیش он ки сидқу вафоро оини худ кардааст, вафодор.

Гар дар замона ёри вафокеш дидаме,
Маълум вошудӣ, ки аз ӯ бевафотарам. *Урфӣ*

**ВАФОКӮШ** وفاکوش саъй ва кӯшишкунанда дар роҳи вафо, бовафо, вафодор.

Чу гавҳар з-аввали умр, эй вафокӯш,
Шуд овози туам овезаи гӯш. *«Оташкада»*

**ВАФОНОМА** وفانامه мактуби вафодорӣ.

Насими субҳ вафономае, ки бурд ба дӯст,
Зи хуни дидан мо буд мӯҳри унвонаш. *Ҳофиз*

**ВАФОПАРВАРДА** وفاپرورده вафодор, бовафо, садоқатманд.

Бас вафопарварда ёре доштам,
Бас ба роҳат рӯзгоре доштам. *Хоқонӣ*

**ВАФОПЕША** وفاپیشه вафокор, вафодор.

Эй вафопеша ёри ҳаммашраб,
Ки ба Урфӣ дуо фиристодӣ... *Урфӣ*

**ВАФОТ** *а.* وفات мурдан, фавтидан.

Бикшоӣ турбатамро баъд аз вафоту бингар,
К-аз оташи дарунам дуд аз кафан барояд! *Ҳофиз*

Пас аз вафоти ту, Шоҳин, суханварон сӯзанд,
Ба ҷои шамъ туро бар сари мазор ангушт. *Шоҳин*

**ВАФҚ** *а.* وفق мувофиқат, созгорӣ, мутобиқати миёни ду чиз; **бар** (*ё* **ба**) **вафқи ...** мувофиқи ..., мутобиқи ...

Анвои ашҷор ҳар яке бар вафқи масолеҳи аҳли дунъё падид омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз ин кӯҳ, к-аз феъли ту пурнидост,
Садо ҷуз ба вафқи нидо барнахост. *Ҷомӣ*

**ВАХИМ** *а.* وخیم ногувор; носозгор; душвор, гарон; хатарнок, бад.

Агар дар коре хавз намояд, ки оқибати вахим ... дошта бошад, ... ӯро биёгоҳонам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ВАХОМАТ** *а.* وخامت ногуворӣ; носозгорӣ; душворӣ, гаронӣ; хатарнокӣ, бадӣ.

Вахомати оқибати он кор ва фасоди он шуғл арза дошт. *Авфӣ*

Машваратнома ба бародар фиристода ва ӯро аз вахомати мухолифат ва илтиҷо ба даргоҳи султон Увайс тахвиф ва таҳзир намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАХШУР**||**ВӮХШУР** وخشور пайғамбар, расул.

Ба андо намуданд вахшурро,
Бидид он саропо ҳама нурро. *Рӯдакӣ*

**ВАШАҚ** وشق **1.** ҳайвони ваҳшиест, ки аз пӯсти он дасткаш ва пӯстин медӯзанд; **2.** пӯсти вашақ; пӯстине, ки аз чунин пӯст дӯхта шудааст.

Вашақе деҳ, ки дар барам гирам,
Ё вушоқе, ки дар бараш гирам. *Хоқонӣ*

**ВАШ(Ш)ИБОФ** وشی‌باف бофандаи вашӣ; *ниг.* **ваш(ш)ӣ.**

Зиғбофонро ба вашшибофон наниҳанд,
Таблзанро нанишонанд бари руднавоз. *Абулаббоси Аббосӣ*

**ВАШИВОР** وشی‌وار **1.** монанди вашӣ, пурнақшу нигор, рангоранг; *ниг.* **ваш(ш)ӣ; 2.** сурхранг, гулгун.

Рӯи вашивор кун ба вашӣ соғар,
Боғ нигаҳ кун, чӣ гуна вашивор аст. *Хисравӣ*

**ВАШИФОМ** وشی‌فام сурхранг.

Чӣ айвон буду чӣ рӯи диломом,
Ба ранги якдигар ҳар ду вашифом. *Фахриддини Гургонӣ*

**ВАШИК** *а.* وشیک пайки тезрафтор, қосиди тезрав.

Шарики ҳилми ту чуз Қоф кас нишон надиҳад,
Вашики азми ту бар қалб инқилоб занад.
*Бадри Чочӣ*

**ВАШМ** I وشم **1.** дуд.

То зафар ёфт дев бар чашмам,
Чашм кардам сиёҳ чун вашмам. *Саноӣ*

2. туман.

**ВАШМ** II *а.* وشم нақши холкӯбӣ, нақше, ки дар бадан бо сӯзанзанӣ кашида мешавад.

**ВАШОНӢ** وشانی як навъ сиккаи тилло, ки иёраш паст будааст (дар Хуросони қадим).

Чун ту наям, ки хидмати кеҳтар куниву меҳтар
Аз баҳри ду вашонию аз баҳри як-ду орӣ.
*Манучеҳрӣ*

**ВАШШИБОФ** وشی‌باف *ниг.* **ваш(ш)ибоф.**

**ВАШ(Ш)Ӣ** وشی 1. навъе аз матои абрешимии гулдор, ки онро атласи вашӣ ҳам меномиданд ва гӯё дар Ваш ном шаҳри Туркистон мебофтаанд.

Чаҳон бистад аз бутпарастони Ҳинд
Ба теғе, ки дорад чу вашӣ паранд. *Фирдавсӣ*

2. сурх, сурхранг.

Зи парвозаш овард он гаҳ фуруд
Чакон хун, вашӣ шуд аз ӯ оби рӯд. *Фирдавсӣ*

**ВАЪ-ВАЪ** *а.* وع‌وع ак-аки саг, овози саг; уллоси шағол ва гург.

Хасми сагдил зи ҳасад ноладу чун чабҳати моҳ
Нур бе сарфа диҳад, ваъ-ваи даъво шунавад.
*Хоқонӣ*

**ВАЪДА** *а.* وعده қавлу қарор дар ичрои коре, махсусан дар кори нек; *муқобили* **ваид.**

Чу ҳар ду дил бар ин ваъда ниҳоданд,
Рухони якдигарро бӯса доданд.
*Фахриддини Гургонӣ*

Маро ба ваъдаи ту чои эътимод наменд,
Ки кору бори ту пайваста макру афсун аст.
*Шоҳин*

**ваъда додан** (*ё* **кардан**) умедвор кардан, қавл додан ба ичрои коре; мӯҳлат таъин кардан.

[Муқаннаъ] эшонро ваъда кард, ки фалон рӯз биёед, то шуморо дидор намоям.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аз васл диҳӣ ваъдаи имрӯзу пагоҳам,
Эй кош, муяссар шавадам дар маҳу соле. *Шоҳин*

◇ **ваъдаи сараспакӣ** *кинояаз* ваъдаи нугизабонӣ, ваъдаи дурӯғ.

Аспе, ки ба банда ваъда кардӣ, нарасид,
Ин ваъдаи ту сараспакӣ буд магар? *Сайидо*

**ваъдаи хом** қавли ичро нашуданӣ, қавли хушку холӣ.

Гуфтӣ диҳемат оқибат май аз кафи симини худ,
Чун сӯхтам, то кай диҳӣ ин ваъдаҳои хомро?
*Камоли Хучандӣ*

Ваъдаи хом медиҳад ёру надонад ин қадар,
Қ-ин навиди айш бошад чони ғампарвардро. *Чомӣ*

**ВАЪДАГОҲ‖ВАЪДАГАҲ** وعده‌گاه ‖ وعده گه 1. чое, ки барои ичрои ягон ваъда таъин шуда бошад; чои боздид, маҳалли мулоқот.

Ба чои ваъдагаҳ шуд боз доя,
Нишастанд ӯву Ромин зери соя.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. вақти ичрои ваъда; мӯҳлати таъиншуда.

Чун расид он ваъдагоҳу рӯз шуд,
Офтоб аз шарқ ахтарсӯз шуд. *Румӣ*

**ВАЪЗ** *а.* وعظ **1.** гуфтор доир ба корҳои савобу вабол, гуфтори воиз ва ё каси дигаре аз аҳли дин дар мавзӯи корҳои баду неки динӣ.

Пеши Чуҳӣ як зане биншаста буд,
Ҳушро бар ваъзи воиз баста буд. *Румӣ*
Чӣ нисбат аст ба риндӣ салоҳу тақворо,
Самоъи ваъз кучо, нағмаи рубоб кучо? *Ҳофиз*

2. панд, насиҳат.

Чу Юсуф з-аввали шаб то саҳаргоҳ
Ба ваъз он ғофилонро сохт огоҳ ... *Чомӣ*

**ВАЪР** *а.* وعر пасту баланд, ноҳамвор, мушкилгузар (дар бораи роҳ).

Чу саҳле буридам, расидам ба ваъре,
Чу ваъре буридам, расидам ба саҳле. *Манучеҳрӣ*

**ВАҒ-ВАҒ** وغ‌وغ овози қурбоққа, вақ-вақи ғук.

Эй даҳан боз карда аблаҳвор,
Суханон гуфта ҳамчу вағ-ваги чағз. *Начибӣ*

**ВАҒЕШ** وغیش бисьёр, анбӯҳ.

Маъзурам доранд, ки андӯҳ вағеш аст,
Андӯҳи вағеши ман аз он чаъди вағеш аст.
*Рӯдакӣ*

Эй дареғо, ки мӯрдзори маро
Ногаҳон бозхӯрд барфи вағеш. *Кисоӣ*

**ВАҒО** *а.* وغا **1.** чанг, муҳориба.

Даруни ком раҳо кун забон, ки теғи хатиб
Барои ном бувад дар бараш, на баҳри ваго.
*Хоқонӣ*

Парчами байрақи ту шуд гесуи ҳафт хоҳарон,
Чун маҳи роятат ба хур рӯзи ваго қирон гирифт.
*Бадри Чочӣ*

2. ғалоғула, ғавғо, мағал.

**ВАҚВОҚ** *а.* وقواق дарахти афсонавиест, ки дар Вақвоқ ном чазирае мерӯидааст ва меваи он гӯё ба сурати инсон буда, монанди овози инсон садое ҳам мебароварадааст.

Басе намонд, ки ябрӯҳ бар замини Хутан
Сухансарой шавад чун дарахтаки вақвоқ. *Хоқонӣ*

**ВАҚЕҲ** *а.* وقیح бешарм, беҳаё, берӯй.

Ҳаст чун қумрӣ танноzи ваqеҳ,
Ҳаст чун тӯтӣ ғаммозу намим. *Хоқонӣ*

Нодоне вақеҳ арса холӣ ёфт, даъвии илми тиб оғоз ниҳод. *«Калила ва Димна»*

**ВАҚЕҲАХӮЙ** وقیحه‌خوی бадахлоқ, бешарму ҳаё.

Рағми ин нафси вақеҳахӯйро
Гар нийӯшам, рӯ харошад рӯйро. *Румӣ*

**ВАҚИАТ** *а.* وقیعت бадгӯй, ғайбат, маломат (аз ақиби касе).

Аз таъну вақиати бадгӯй халосии зиёдат сурат намебаст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**вақиат кардан** бадгӯй намудан.

Фалон душмани ту туро вақиат мекард ва ба нисбати ту суханони фӯхш мегуфт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ВАҚИД** *а.* وقید сӯзишворӣ (аз қабили ҳезум ва хасу хошок).

... Чу дӯзах, ки сараш кунанд аз вақид,
Дигар бонг дорад, ки «ҳал, ман-мазид». *Саъдӣ*

**ВАҚОЕЪ** *а.* وقایع *ҷ.* **воқеа** 1, 2, 3.

Рӯзе як бор ё ҳафтае ду бор вақоеи аҳволи аскарияро аз амалу азл ва имсоку харҷ ба арзи султон расонад. (1) *Аҳмади Дониш*

**ВАҚОЕЪНАВИС** وقایع‌نویس воқеанавис, таърихнавис; мухбир.

**ВАҚОЕЪНИГОР** وقایع‌نگار *ниг.* **вақоеънавис.**

**ВАҚОР** *а.* وقار тамкин, вазнинӣ, гаронборӣ (дар муомила, рафтор ва гуфтор).

**ВАҚОҲАТ** *а.* وقاحت бешармӣ, беҳаёӣ; беадабӣ.

Аз тақриби ҳашт кас ҳазар воҷиб аст:... ҳаштӯм он ки ба қиллати ҳаё маъруф бошад ва ба шӯхию вақоҳат мазкур. *«Калила ва Димна»*

Он ки кунад чашми вақоҳат фарох,
Сояи инсоф набинад зи шох. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ВАҚР** *а.* وقر 1. вазнинии гӯш, карӣ; 2. *маҷ.* тамкин, салобат, шукӯҳ.

Ӯро дар назарҳо вақре ва шавкате падид омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАҚТ** *а.* وقت 1. гоҳ, ҳангом, ҳиссае аз замон, соатҳои муайяни шабу рӯз.

Вақте ки тулӯи субҳи азрақ бошад,
Бояд ба кафат ҷоми мураввақ бошад,
Гӯянд, ки ҳақ талх бувад дар ҳама ҳол,
Бояд ба ҳама ҳол, ки май ҳақ бошад. *Хайём*

З-аввали рӯз то ба вақти завол
Гӯр мерафту шер дар дунбол. *Низомӣ*

**вақти истиво** ними рӯз, қиём.

Лашкари Низомшоҳ... аз субҳ то вақти истиво доди мардӣ ва мардонагӣ медоданд. *«Таърихи Фаришта»*

**вақт-вақт** гоҳ-гоҳ, гоҳо.

Вақт-вақт он рафиқи пинҳонӣ
Меҳӯрад чун раҳиқи райҳонӣ ... *Низомӣ*

2. фурсат ва муддати таъиншудаи коре.

Ироқу Форс гирифтӣ ба шеъри хуш, Ҳофиз,
Биё, ки навбати Бағдоду вақти Табрез аст. *Ҳофиз*

3. мавсим, фасл.

Дӯстон, вақти гул он беҳ, ки ба ишрат кӯшем,
Сухани пири муғон аст: ба ҷон май нӯшем. *Ҳофиз*

**вақти байза** вақти тухм мондан.

Чун вақти байза фароз омад, мода гуфт: Барои байза ниҳодан ҷо бояд талабид. *«Нигори дониш»*

**вақти бор** вақти ҳосилдиҳӣ.

Агар мухолифи ту раз нишонад андар боғ,
Ба вақти бор ано бар диҳад ба ҷои инаб. *Фаррухӣ*

**вақти гул** фасли баҳор.

Зӯҳд вақти гул чӣ савдоест, Ҳофиз, хуш дор!
То «аузе» хонаму андешаи дигар кунам. *Ҳофиз*

**вақти минҷал** вақти дарав.

Сина пур оташ маро чун минҷал аст,
Комил омад кишт, вақти минҷал аст. *Румӣ*

4. замон, аҳд, давр.

Гуфтам, ки на вақти сафарат буд чунин зуд,
Гуфто, ки магар маслиҳати вақт чунин буд. *Ҳофиз*

Мардумони вақт Нӯҳро ба фарзандон намуданди. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**се вақт** се замон, яъне гузашта, ҳозира ва оянда.

Ӯ шоҳи се вақту чор миллат,
Бар шоҳ мадеҳҳо бибандам. *Хоқонӣ*

◇ **дар вақт** дарҳол, дарров, зуд.

**ВАҚТШИНОС** وقت‌شناس донандаи қадру қимати вақт; дӯстдори вақтхушӣ.

Биё, ки вақтшиносон ду кавн бифрӯшанд
Ба як пиёлаи соқию сӯҳбати саname. *Ҳофиз*

**ВАҚУД** *а.* وقود *ниг.* **вақид.**

**ВАҚФ** *а.* وقف 1. *таър.* мулке, ки аз тарафи касе барои масҷид, мадраса ва ғ. тахсис ва васиқа карда шуда бошад, ба шарте, ки аз даромади он фоида бурда шаваду харидуфурӯш нашавад (ҳарчанд ки аз рӯи қоида даромади вақфро ба камбағалон, дармондагон ва муллобачагони қашшоқ тақсим кардан лозим бӯд, рӯҳониён ва амалдорон мулки вақфро манбаи даромади худ карда буданд).

Ин деҳро амир Исмоили Сомонӣ ва ҷумлаи зиёоту ақороти ӯро бихарид ва он ҷумларо вақф кард бар работе, ки карда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Магар, ки шаҳна нагашт аз имоми мо воқиф,
Ки харҷ кард ба май вақфҳои масҷидро. *Камоли Хуҷандӣ*

2. *д.* чизе, ки назр шудааст; чизе, ки ба касе ё ба ҷое тахсис ёфтааст, бахшида шудааст; бахшиш; инъом.

Ба сад таҳсин бигуфт: Эй ман ғуломат,
Забонам вақф бар тасбеҳи номат. *Низомӣ*

Фишондам ганҷу гавҳар дар баҳоят,
Дилу ҷон вақф кардам дар ҳавоят. *Ҷомӣ*

3. ист ва таваққуф дар миёни сухан (хусусан дар вақти хондани Қуръон).

Ҷон вақфи мусҳафи рухи туст, ин ки он даҳон
Баҳри лузуми вақф ба сурхӣ навиштаанд. *Восифӣ*

**ВАҚФА** *а.* وقفة 1. ист, даранг, таваққуф; **вақфа кардан** истодан, даранг намудан.

Дар ҳамон майдони ҷанг мавкиби Мансур вақфа кард. *«Хизонаи омира»*

2. ист, тавaққуф, пауза дар калом.

Бо хаёли латиф гӯяд роз,
Шикану печу вақфа дар овоз. *Саноӣ*

**ВАҚФИЯ** *а.* وقفیه *таър.* вақфнома, васиқаи вақф, ҳуҷҷати вақф шудани мулк (замин, боғ ва ғ.).

[Ғозонхон] фармуд, то ҳафт нусхаи вақфия бинависанд ва ҷумла мусаҷҷал гардонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ВАҚФНОМА** وقفنامه *таър. ниг.* **вақфия.**

**ВАҚЪ** *а.* وقع 1. ҷои баланд, баландӣ; 2. таъсир; аҳамият; *маҷ.* иззату эътибор.

Гуфтам: Ба ҳақи он дили сангин, ки вафоеl
Вақъе набувад пеши ту савганди гаронро.
*Камоли Хуҷандӣ*

Каломи эшон ба тариқи устодон вақъе надорад. *«Оташкада»*

**вақъи локалом** (ё **молокалом**) аҳамияти бечуну чаро, аҳамияти бебаҳс.

Қоон ба фаросат донист, ки ду қароба марворид пеши расул ва мурсал вақъе локалом дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун дар он диёр оташбозӣ ва раъдандозӣ менамуданд, ин маънӣ дар назари эшон вақъе молокалом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҚЪА** *а.* وقعه 1. воқеа, ҳодиса; 2. ҷанг, корзор, ҳарбу зарб.

**ВАҚҚОД** *а.* وقاد 1. кӯрасӯз, оташафрӯз, алавмон; 2. фурӯзон, бисьёр равшан, дурахшон (оид ба ситора); 3. *маҷ.* расо, тез, равшан, мунаввар (оид ба табъ, фикр ва зеҳн).

Натоиҷи зеҳни ваққодаш аз ҳусни балоғат ба сони суханони Саҳбон матбӯъ ва дилкаш [буд]. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҚҚОС** *а.* وقاص ҷангҷӯ, ҷангара.

**ВАҲ** وه 1. *нидои таассуф* вой!, воҳ!, оҳ!, афсӯс!

Гуфтӣ: Бирав, Ҳилолию сабр ихтиёр кун.
Ваҳ, чун кунам, ки нест ба даст ихтиёри ман.
*Ҳилолӣ*

Аз парирухсорае дорам даруни дил ғаме,
Ваҳ, ки хоҳад кард расво ин ғами пинҳон марo!
*Фузулӣ*

2. *нидои тааҷҷуб ва таҳсин* аҷаб!, аҷабо!, чӣ хуш!

Ваҳ, ки бас хубу дилкаш омадаӣ,
Марҳабо, марҳабо, хуш омадаӣ.
*«Маҷолис-ул-ушшоқ»*

**ВАҲАБ** *а.* وهب *ниг.* **ваҳб.**

**ВАҲАБӢ** وهبی *ниг.* **ваҳбӣ.**

**ВАҲАЛ||ВАҲЛ** *а.* وحل лой, гил; лойдон; ботлоқ.

Дар роҳ ваҳали азим буд ва ба ҳила меомадам. *Авфӣ*

Чу обаш баровард деҳқон зи ҷоҳ,
Фурӯ бурд ҳар як ба ваҳли сиёҳ.
*Абӯисҳоқи Атъима*

Қадам ҳамезанад аз ҳад буруну метарсам,
Ки муддаӣ хари ланг аст, ҷода пур ваҳал аст.
*Шоҳин*

**ВАҲАНГ||ВИҲАНГ** وهنگ ҳалқаи чӯбин, ки бар сари ресмон банд карда, дар вақти бастани бор сари дигари ресмонро аз он ҳалқа гузаронда борро маҳкам баста устувор мекунанд.

Чун бурун кард з-ӯ ҳамора ваҳанг,
Дар замон даркашид мӯҳкам танг. *Шаҳиди Балхӣ*

**ВАҲБ||ВАҲАБ** *а.* وهب бахшидан, ато кардан; бахшиш, ато.

Аз чапу рост ҷинси ваҳбу амал,
Ҳар чӣ ояд, барӣ зи нуқсу халал. *Ҷомӣ*

**ВАҲБӢ||ВАҲАБӢ** وهبی мансуб ба ваҳб||ваҳаб.

Эшонро ба камоли фитрӣ ва фазоили ваҳбӣ аз тааммулоти касбӣ ва таааллумоти башарӣ мустағнӣ гардонида... *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ВАҲДАТ** *а.* وحدت 1. ягонагӣ, танҳоӣ, яке будан; 2. *д.* эътиқод ба ягонагии худо.

Яке ҷӯй, Ҷомӣ, дуҷӯӣ макун,
Ба майдони ваҳдат дугӯӣ макун. *Ҷомӣ*

**ваҳдати вуҷуд** (*инчунин* **ваҳдатулвуҷуд**) *фалс.* ҷузъи як кулл (худо) донистани ҳамаи олами мавҷудот, пантеизм; 3. якхелагӣ, якрангӣ, якнасақӣ; **ваҳдати сиёқ** риояи як тарзу услуб.

Ваҳдати сиёқ он аст, ки дабир ҳамеша бар як наҳҷ ва минвол сухан гӯяд ва дар гуфтори вай танаввӯъ ва тафаннун ва тозагӣ набошад. *«Оини нигориш»*

**ВАҲДАТОБОД** وحدت آباد дуньё, олам.

Дар ин ваҳдатободи касратбаҳор
Зи ҳар ҷузв айни гул аст ошкор. *Бедил*

**ВАҲДАТСАРО** وحدت‌سرا *ниг.* **ваҳдатобод.**

**ВАҲДАТУЛВУҶУД** *а.* وحدت الوجود *ниг.* ваҳдат 2 (**ваҳдати вуҷуд**).

**ВАҲДОНИЯТ** *а.* وحدانیت *д.* ягонагӣ, яктоии худо.

**ВАҲИД** *а.* وحید 1. якто, танҳо, ягона; 2. *маҷ.* беназир, бемислу монанд.

Аз ҳунармандони аср ӯро касе монанд нест,
З-он ки ҳаст ӯ аз ҳунармандӣ ба аср-андар ваҳид.
*Муиззӣ*

**ВАҲИДАН** *а.* وحیداً ба танҳоӣ; **фардан-ваҳидан** яккаву танҳо, бе ҳамроҳ.

Қаюмарс... чун аз танзими умури мамлакат фароғат ёфтӣ, фардан-ваҳидан ба саёҳат машғул гаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҲИШ** *а.* وحش бад, зишт, хунук.

Бас ваҳиш хонаест, к-андар вай
Ҳамдаме ин замон намеёбам. *Хоқонӣ*

Нест зиндоне ваҳиштар аз раҳим,
Нохушу торику пурхуну ваҳим. *Румӣ*

**ВАҲӢ** *а.* وحی *д.* паём ва илҳоме, ки гӯё худо ба пайғамбарон мефиристодааст.

Агар камолфурӯшӣ, талоши шайхӣ кун,
Ки кӯси ваҳӣ тавонӣ задан ба бонги хумор.
*Бедил*

Омадаш ваҳй, ки эй нукташинос,
Қори мо рост наёяд ба қиёс! *Шодӣ*

**ВАҲЛ** *а.* وحل *ниг.* **ваҳал.**

**ВАҲЛА** *а.* وهله **1.** лаҳза, дам, он, фурсати як мижазанӣ; **2.** навбат, карат; **дар аввали ваҳла** дар навбати аввал, дар ибтидои коре.

Рафеи ... аз вилоят худро ба остони Акбар-подшоҳ расонид ва дар аввали ваҳла ба риояти сӣ ҳазор рупия коми дил андӯхт. *«Хизонаи омира»*

Бояд, ки дар аввали ваҳла вағоратро аз худ салб кунад. *Аҳмади Дониш*

**3.** тарс ва биме, ки чизеро дидан замон пайдо шавад.

**ВАҲЛАТАН** *а.* وهلة дафъатан, якбора.

**ВАҲМ** *а.* وهم **1.** хаёл, гумон, тасаввур.

Бар сари он кӯҳ роҳе нек танг,
К-аз убураш буд пои ваҳм ланг. *Ҷомӣ*

Дарозии абад дар ваҳм ва тахайюли инсон надарояд. *Аҳмади Дониш*

**2.** воҳима, тарсу бим, ҳарос.

Ваҳме ва саҳме азим дар дили мушрикон афтод. *«Таърихи Табарӣ»*

Нӯфал манам он, ки ҳафт торам
Аз ваҳми ман уфтода дарҳам. *Шоҳин*

**ваҳм кардан** а) гумон бурдан, тасаввур кардан.

Ваҳм кунем, ки панҷ ҷузв бар як рада ниҳода ояд. *Ибни Сино*

б) тарсидан, ҳаросидан.

**ВАҲМИЁТ** *а.* وهميات воҳимаҳо, тасаввуроти ваҳмангез, хаёлоти ботили бимнок.

Ваҳмиёт он муқаддимоте буванд ботил ва лекин сахт қавӣ андар нафс. *Ибни Сино*

**ВАҲМӢ** وهمی мавҳум, хаёлӣ.

Ҳар он гуна ҳарфе, ки пеш оварад,
Хаёлоти ваҳмии хеш оварад. *Шодӣ*

**ВАҲН** *а.* وهن **1.** сустӣ дар аъзои бадан.

Ваҳне афтодашон, шикаста шуданд,
Чанд кас дар миёна баста шуданд. *Саноӣ*

**2.** *маҷ.* сустӣ, заъф; осеб, халал (дар тартибу низоми давлат, лашкар ва ҳоказо).

Ваҳне дар салтанати Ҳиндустон аз омадани Нодиршоҳ роҳ ёфт. *«Хизонаи омира»*

Гуфтанд: Он чи аз ту содир шуд, мӯҷиби ваҳни ҳукумат ва риёсат аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҲШ** *а.* وحش **1.** ваҳшӣ, ёбоӣ, даштӣ; **2.** *исми ҷомеъ* ҳайвоноти ваҳшӣ.

Беҳ аз санноъи олам деҳқон аст,
Ки ваҳшу тайрро роҳатрасон аст. *Носири Хисрав*

Шуд бар сари дашту рахт андохт,
Чун ваҳшӣ ба ваҳш боз пардохт. *Шоҳин*

**хари ваҳш** хари ёбоӣ, гӯрхар.

Хари ваҳш агар бигсалонад каманд,
Чу дар рег монад, шавад пойбанд. *Саъдӣ*

**ВАҲШАТ** *а.* وحشت **1.** танҳоӣ, рамандагӣ; рамидан аз омезиш бо одамон, зиндагонии ваҳшиёна.

Гаҳе дар гӯша бо мурғон нишастӣ,
Зи ваҳшат дил бад-эшон бозбастӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Зи ваҳшат мезанам дар кӯчаи девонагӣ, Соиб,
Ба ғайр аз санги тифлон ҳар кӣ дар дунболи ман афтад. *Соиб*

**ваҳшат гирифтан** рамидан ва гурехтан аз чизе ва касе.

Гирдбод аз ман тариқи бодпаймой гирифт,
Ваҳшат аз Маҷнуни ман оҳуи саҳрой гирифт. *Соиб*

**2.** воҳима, хавф, тарс ва бим.

Аз ҳар тараф, ки рафтам, ҷуз ваҳшатам наяфзуд,
Зинҳор аз ин биёбон в-ин роҳи бениҳоят! *Ҳофиз*

Дар торикии шаб аз ваҳшат чора надоштам, фарьёд баровардам. *Бедил*

**ваҳшат кашидан** а) рамидан; б) тарсидан.

Ғӯта зан дар баҳри ҳайрат, в-арна аз ҳар мавҷае
Ҳамчу моҳӣ ваҳшати қуллоб мебояд кашид. *Соиб*

**3.** *маҷ.* мухолифат, душманӣ, хусумат.

Чун Насри Сайёр дид, ки кас ӯро ёрӣ намекунад, хост миёни Кирмонӣ ва Абӯмуслим ваҳшат андозад. *«Таърихи Табарӣ»*

... Ки чун кина варзад дили кинахоҳ,
Ҳама хори ваҳшат барояд зи роҳ. *Низомӣ*

**ВАҲШАТАНГЕЗ** وحشت انگیز **1.** андӯҳовар, ғамангез, ҳузновар, малулкунанда.

Гар диҳам шарҳи он, дароз шавад,
Ваҳшатангези аҳли роз шавад. *Ҷомӣ*

**2.** тарсовар, ваҳмангез, хавфнок.

**ВАҲШАТЗАДА** وحشت زده хилватгузин, биёбонгард; одамгурез, раманда.

Ҳарчанд зи беболупарӣ хонанишинем,
Чун оҳуи ваҳшатзада дар домани даштем. *Соиб*

Ваҳшатзада дар кӯҳу биёбон ба ҳавоят,
Улфат ба сибоу даду зоғу зағанидем. *Савдо*

**ВАҲШАТЗИДО** وحشت زدا барҳамдиҳандаи ваҳшат, бартарафкунандаи хислати одамгурезӣ.

Ваҳшате дорӣ, бирав, бо ваҳши саҳро унс гир,
К-аз миёни инсу ҷон ваҳшатзидое барнахост. *Хоқонӣ*

**ВАҲШАТКАДА** وحشت کده **1.** ҷои пурваҳшат, ваҳшатхона.

Бе рӯи туам ҷаннат гӯё ки ҳамемонад
Ваҳшаткада маъвое, офатзада саҳрое. *Ҳоҷӣ*

**2.** *маҷ.* дуньё.

Ғизоли ваҳшии ман рӯ ба саҳрои дигар дорад,
Маро оҳу аз ин ваҳшаткада овора месозад. *Соиб*

**ВАҲШАТОБОД** وحشت آباد дуньё, ҷаҳон.

Чу Ҷамшед аз ваҳшатобод рахт
Бурун бурд, бигрифт Заҳҳок тахт. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар ин ваҳшатободи пурқолу қил
Ба гӯш омадаш бонги табли раҳил. *Ҷомӣ*

**ВАҲШАТСАРО** وحشت سرا *ниг.* **ваҳшатобод.**

Истиқоматро дар ин ваҳшатсаро
Лағзиши мастона медонем мо. *Соиб*

**ВАҲШИСИРИШТ** وحشی سرشت ваҳшитабиат, даррандахӯ.

... Ки аз бими қифчоқи ваҳшисиришт
Дар ин марз тухме наёрем кишт. *Низомӣ*

**ВАҲШИСИФАТ** وحشی‌صفت 1. одамгурез; раманда.

Сӯи мани вахшисифати ақлрамида
Оҳуравише, кабкхироме нафиристод. *Ҳофиз*

2. ваҳшимонанд, ваҳшитабиат.

**ВАҲШӢ** *а.* وحشی 1. ёбоӣ, даштӣ (дар бораи ҳайвон); *муқобили* **хонагӣ** 2.

Бубахш, эй писар, к-одамизода сайд
Ба эҳсон тавон карду ваҳшӣ ба кайд. *Саъдӣ*

...Ки он ваҳшӣ ғизоли нозпаймо
Чу оҳам дод охир сар ба саҳро. *Ҳозиқ*

2. *маҷ.* ваҳшатварзанда, одамгурез (дар бораи инсон).

**ВАҲҚ** *а.* وهق каманд, таноб, гарданбанди ҳайвонот.

**ВАҲҲОБ** *а.* وهاب бисьёр бахшанда, босаховат, ҳимматбаланд.

...Лек ваҳҳобон, ки бе иллат диҳанд,
Бӯ ки дасте бар сари зишташ ниҳанд. *Румӣ*

**ВАҲҲОҶ** *а.* وهاج бисьёр дурахшанда, дурахшон, тобон, фурӯзон, равшан; ◇ **мизоҷи ваҳҳоҷ** мизоҷи солим.

Дар он айём мизоҷи ваҳҳоҷи фирдавсмаконӣ ба навъе аз манҳаҷи эътидол мунҳариф шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ВАҶАБ** وجب фосилаи миёни ангушти калон ва ангушти хурди даст дар ҳолати кушодагӣ; шибр.

Лаъле аз кони Бадахшон ёфтанд панҷ ваҷаб андар панҷ ваҷаб. *Аҳмади Дониш*

**ВАҶАЛ** *а.* وجل тарсу бим, ҳарос, хавф.

Амр доим монд дар дарду ваҷал,
Дардҳо мезояд он ҷо то аҷал. *Румӣ*

**ВАҶАНОТ** *а.* وجنات *ҷамъ* 1. *ҷ.* **ваҷна**||**ваҷнат.**

Султон Масъуд мутааллим ва мутаассир гашта, қатароти абарот бар ваҷанот равон кард. *«Таърихи Фаришта»*

2. *маҷ.* зоҳир, намуди берунӣ.

Амир Сабуктигин осори заъф бар ваҷаноти аҳволи мухолифон мушоҳада намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Абӯтамомаи Сайдӣ асари аҷзу инкисор бар ваҷаноти аҳволи лашкари ҳидоятшиор дид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҶАУЛБАТН** *а.* وجع البطن шикамдард, дарди шикам.

Чун давобби эшонро ваҷаулбатн ориз шавад, он ҷо баранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВАҶАЪ** *а.* وجع дард, алам; беморӣ, касалӣ.

Биззарура Муизуддавла бо ваҷаъ ва алами тамом пой дар рикоб оварда, он фитна таскин ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Манқул аст, ки Мансур ибни Нӯҳро, ки волии мамолики Хуросон буд, ваҷаи мафосилӣ рӯй намуд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ВАҶД** *а.* وجد 1. бехудӣ аз хурсандӣ, ғояти шавқу шодӣ, завқу шавқ.

Ҷо бар сари кӯҳи Наҷд мекард,
Бар нолаи кӯҳ ваҷд мекард. *Ҳилолӣ*

Ба базми ёр ҷунун кардам, эй адаб, маъзур,
Сипанд сӯхт ба ваҷде, ки ихтиёрам сӯхт. *Бедил*

2. ҳолати завқу шавқи бехудонаи сӯфиён дар вақти симоъ ва ҷаҳр (дар истилоҳи тасаввуф).

Ваҷд афтод ҳар дуро батамом,
Даргузаштанд аз ҳалолу ҳаром. *Саноӣ*

Зоҳидон гӯянд: Чун мо хезу дар рақс о, Камол!
Ҳолати ваҷди риёӣ хуш намеояд маро. *Камоли Хуҷандӣ*

**ВАҶЕЪ** *а.* وجیع дарднок, пуразоб.

**ВАҶЕҲ** *а.* وجیه 1. мӯътабар, мӯҳтарам, баобрӯ.

Ба мазолим нишаста аҳли қабул
Қозиёни ваҷеҳу ҷамъи адул. *Саноӣ*

Мавлоно Баҳлул ... дар ҳусни иборат ва адои мақосид ваҷеҳи рӯзгор буд. *«Таърихи Фаришта»*

2. хушрӯ, хушсурат, хушнамуд.

Абдулмуталлиб марде ваҷеҳ буд ва гесӯ бофтӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ВАҶИЗ** *а.* وجیز мухтасар, мӯъҷаз, кӯтоҳ.

**ВАҶНА**||**ВАҶНАТ** *а.* وجنة || وجنت рухсора, рух, бари рӯй.

Ваҷнати он яке хизонаи нур,
Рӯю рои яке хазинаи нур. *Саноӣ*

**ВАҶОҲАТ** *а.* وجاهت 1. хубрӯӣ, хушсуратӣ, хушнамудӣ; зебоӣ, шукӯҳ.

Мавлоно Султоналии Машҳадӣ ба ваҷоҳати сурат ва маҳосини сират мавсуф буд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. иззат, эътибор, қурбу манзалат.

**ВАҶҲ** *а.* وجه 1. рӯй, симо, чеҳра; 2. тартиб, сурат; тариқа, тарз, тавр.

Мо нузли меҳмон ба беҳтарин ваҷҳе сохтаем. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мавлоно Восифӣ гулҳои гулзори маониро бар ваҷҳе чиданд, ки ба ҷуз хори ҳайрат ва хошоки ҳасрат ба дасти мо наёмад. *Восифӣ*

**ба (ё бар) ваҷҳи аҳсан** (*ё* **ҳасан**) ба тарзи хуб ва писандида, бисьёр хуб.

Ба ҳусни иттифоқи ин се кас кору бор ба ваҷҳи аҳсан суратпазир шуда. *«Таърихи Фаришта»*

Арӯси ғунча бад-ин зевару табассуми хуш
Биайниҳи дилу дин мебарад ба ваҷҳи ҳасан. *Ҳофиз*

**бар (ё ба) ваҷҳи аам** ба таври умумӣ, ба тарзи умумитар.

Илми ту, ки бар ваҷҳи аам аст, донам,
Шомил ба ҳама чиз, чӣ бисьёру чӣ кам. *Хоқонӣ*

3. сабаб, боис, далел, ҷиҳат.

Нақд аст сурхрӯии дил бо ҳазор дард
Аз тангии каманд, на аз ваҷҳи дигараш. *Хоқонӣ*

Ин сухан аз чанд ваҷҳ ботил менамояд. *«Равзат-ус-сафо»*

4. пул, маблағ, нақдина.

Саду сӣ динор бифурӯхт ва ман аз он ваҷҳ аспе харидам. *Авфӣ*

Акнун агар инсоф диҳӣ, тамоми ваҷҳи кафофи ман таҳаммул фармоӣ. *Савдо*

5. сӯй, ҷониб; ◇ **ваҷҳи тадовӣ** роҳи сиҳат кардан, даво.

Бузина гуфт: ... Ин кадом иллат аст ва тариқи муолаҷаи он чист ва ваҷҳи тадовии он чӣ бошад? *«Калила ва Димна»*

**ваҷҳи тасмия** *грам.* пайдоиши калима, асли калима, этимология(-и калима).

Ва ваҷҳи тасмияаш аз ҷузви аввали номаш зоҳир ва мубарҳан. *Восифӣ*

**аз ҳар ваҷҳ** аз ҳар ҷиҳат, аз ҳар бобат, аз ҳар хусус; **ба ваҷҳи ақл** аз рӯи ақл.

Қамол, аз рӯи он маҳ ҳар чӣ гӯӣ,
Ба ваҷҳи ақл некӯ менамояд. *Камоли Хуҷандӣ*

**ба ҳеҷ ваҷҳ** ба ҳеҷ рӯй, ҳаргиз, асло.

Агар аз шумо ношоисте дар вуҷуд ояд, ба ҳеҷ ваҷҳ узри шумо қабул нахоҳад шуд. *Авфӣ*

**дар ваҷҳи** дар хусуси..., дар ҳаққи..., барои..., ба.

Бар ӯ осон бошад ... бадӣ кардан дар ваҷҳи касе. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Онро дар ваҷҳи ҳавоиҷи худ сарф кардам. *Авфӣ*

**ВАҶҲАН** *а.* وجهاً бо ягон ваҷҳ, ба сабаби..., ба сабабе; **ваҷҳан миналвуҷӯҳ** ба ваҷҳе, ба ягон тарз; ба ягон сабаб.

**ВЕЖА** ویژه **1.** пок, тоза, соф, холис; беайб, беомезиш; **вежа кардан** пок ва тоза кардан.

Ҷаҳон вежа кардам зи патьёраҳо,
Басе шаҳр кардам, басе бораҳо. *Фирдавсӣ*

Кунад вежа нажоди покгавҳар
Аз он гавҳар, ки ӯ дорад фурӯтар. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** баргузида, хос; холис.

Сипаҳро зи бад вежа ӯ доштӣ,
Ба разм-андарун найза ӯ гоштӣ. *Дақиқӣ*

Бурун рафт бо вежа гурдони хеш,
Ки бо вай яке будшон рою кеш. *Фирдавсӣ*

**ба вежа** махсусан, хусусан, алалхусус.

Ба вежа, ки пайвастаи хун бувад,
Чу аз дур бинад туро, чун бувад? *Фирдавсӣ*

Ман ин буму барро набигзораме,
Ба вежа чу ту меҳрубон дораме. *Савдо*

**3.** тамом, тамоман.

Ва дигар, ки кини падар бозхост,
Ҷаҳон вежа бар хештан кард рост. *Фирдавсӣ*

**ВЕК** ویک *ниг.* **вайк.**

**ВИД(О)** وید(ا) **1.** гум, гумшуда, нопадидшуда, нопайдо.

Умре, ки мар-турост саримоя,
Вид асту корҳот бад-ин зорӣ. *Рӯдакӣ*

Чу насли одамиён бод давлатат боқӣ,
Чу шахси аҳраманон бод душманат видо! *Шамси Фахрӣ*

**2.** кам, ноқис, иллатнок.

**ВИДОД** *а.* وداد дӯстӣ; муҳаббат.

Бӯзина гуфт: ... Эътимоди ман ба макорими ту зиёдат аст ва эҳтиёҷи ман ба видоди ту бештар. *«Калила ва Димна»*

Робитаи видод ва қоидаи иттиҳод миёни эшон мустаҳкам гашт. *Ҷомӣ*

**ВИДОЪ‖ВАДОЪ** *а.* وداع падруд, хайру хуш, хушбошӣ.

Ҳангоми видои ту зи бас гирья, ки кардам,
Дур аз рухи ту чашми маро нур намондаст. *Ҳофиз*

Батон ... бо дили пурғам наздики сангпушт омаданд ва сухани видоъ дар миён оварданд. *«Нигори дониш»*

**видоъ кардан** (*ё* **гуфтан**) падруд кардан, хайрухуш гуфтан.

Фаранги бихандид, аз ҷой бархост ва видоъ кард. *Аҳмади Дониш*

◇ **видои қолаб кардан** ҷон додан, вафот кардан.

[Хирс] бе он ки нафас рост кунад, видои қолаб кард. *Аҳмади Дониш*

**ВИЗОРАТ** *а.* وزارت *ниг.* **вазорат.**

**ВИЗР** *а.* وزر **1.** бор, бори гарон; вазнинӣ, гаронӣ.

Ҳеҷ возир визри ғайре барнадошт,
Ҳеҷ кас надруд, то чизе накошт. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* гуноҳ, ҷурм, айб.

Ҳар киро лаб хамӯшу дил гӯёст,
Хиффати визри хешро ҷӯёст. *Ҷомӣ*

**ВИЛ** ویل зафар, ғалаба, фатҳу нусрат; фурсати ҳосил шудани муроду мақсад.

Лабат себи биҳишту ман мӯҳтоҷ,
Ёфтанро ҳаме набинам вил. *Рӯдакӣ*

**ВИЛДОН** *а.* ولدان бачагон, писаракон.

Фуруд омад бар он гулзори хандон,
Биҳиште дид пур ғилмону вилдон. *Низомӣ*

**ВИЛО** *а.* ولا **1.** *ниг.* **валю; 2.** пайдарпай, паёпай, мутаоқибӣ; **3.** муддат, вақт, вақти наздик ба рӯй додани ягон воқиа; **дар ин** (*ё* **он**) **вило** дар ин (он) вақт, дар ин (он) асно.

Инчунин фатҳе, ки дар ин вило дар вилояти Хуросон ба вуқӯъ анҷомид, ҳеҷ як аз аҳли таворих ва муаррихони ҷаҳон нишон намедиҳанд. *«Фатҳнома»*

Дар он вило миёни малик Аҳмад ва малик Борӣ ранҷиш роҳ ёфт. *«Таърихи Фаришта»*

**ВИЛОД** *а.* ولاد зоидан; зоида шудан; зоиш, таваллуд.

*Аз барои дафъи тӯҳмат дар вилод,*
Ки назодаст аз зинову аз фасод... *Румӣ*

**ВИЛОДАТ** *а.* ولادت *ниг.* **валодат.**

**ВИЛОЁТ** *а.* ولایات *ҷ.* **вилоят** 1.

Акмиша дар баъзе вилоёт косид гашта буд ва дар баъзе ноёфт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ВИЛОЯТ** *а.* ولایت **1.** ноҳия, сарзамини муайян, ки аз тарафи волие (ҳокиме ё мире) идора мешуд; мамлакат, кишвар.

Ба вилоятҳое, ки сӯи Самарқанд аст, бар кӯҳҳо барфҳо гудохтӣ ва он об он ҷо ҷамъ шудӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Риндони ташналабро обе намедиҳад кас,
Гӯӣ валишиносон рафтанд аз ин вилоят. *Ҳофиз*

Дигар шаб дар ин шаҳр набошӣ ва ба вилояти худ равӣ. *Аҳмади Дониш*

**2.** волигӣ, ҳокимӣ, хукуматдорӣ, хукмронӣ, соҳибӣ.

Ҳеҷ касро бар ду кас вилоят надиҳанд. *Аҳмади Дониш*

**вилоят доштан** ҳукмронӣ кардан; идора кардани давлат.

Вилоят доштан кори бузург аст... *Аҳмади Дониш*

3. ҳукм, фармон.

Чунин аст офаринишро вилоят,
Ки бошад ҳар баҳореро ниҳоят. *Низомӣ*

4. *д.* валигӣ, соҳибкароматӣ; 5. кишвари Эрон ва Мовароуннаҳр (дар истилоҳи ҳиндустониён); *муқ.* **вилоятзо.**

Дар ин аҳд Мирзо Тоҳири Насирободӣ дар Исфаҳон тазкира навишт ва фасли мавзунони Ҳиндро ҷудо сохт; пеш аз ин тазкиранависони вилоят мисли Муҳаммади Авфӣ ва Давлатшоҳ ва Мир Муҳаммад Тақии Кошӣ ва ғайруҳум шуарои Ҳиндро... дар зимни шуарои вилоят зикр мекарданд. *«Хизонаи омира»*

**ВИЛОЯТДОРӢ** ولایت داری ҳукмронӣ, ҳукуматдорӣ, ҳокимӣ.

Ва асл дар вилоятдорӣ илм ва амал аст. *Аҳмади Дониш*

**ВИЛОЯТЗО** ولایت زا *вилоятзода, он ки ҷои таваллудаш* Эрон ва ё Мовароуннаҳр буда баъд ба Ҳиндустон омадааст (дар истилоҳи ҳиндустониён); *муқ.* **вилоят** 5.

Мирзо Амин[-и Розӣ] бо он, ки вилоятзост, дар ҳаққи Ҳайдарӣ калимаи истеъҷоб навишт. *«Хизонаи омира»*

**ВИЛОЯТКУШО** ولایت کشا фатҳкунандаи мамлакат, кишваркушо.

Чунин гӯяд аз васфи соҳибқирон,
Вилояткушову мамоликситон... *Шодӣ*

**ВИЛОЯТСИТОН** ولایت ستان тасхиркунандаи кишвару вилоят.

Гурӯҳеш хонанд соҳибсарир,
Вилоятситон, балки офоқгир. *Низомӣ*

**В-ИН** وین шакли кӯтоҳшудаи ва ин.

Эй ҳамнафасон, маро зи май қут кунед,
*В-ин чеҳраи каҳрабо чу ёқут кунед.*
Чун даргузарам, ба май бишӯед маро,
В-аз ҷӯби разам тахтаи тобут кунед. *Хайём*

**ВИО** *а.* وعا раг, раги хун.

**ВИР** ویر ёд, ҳофиза; зеҳн, хуш.

Бипурсид номаш зи фаррух Ҳаҷир,
Бигуфто, ки номаш надорам ба вир. *Фирдавсӣ*

**ВИРД** *а.* ورد 1. пай дар пай такрор кардани сухане ё коре; кори ҳаррӯзаи доимӣ.

Ҳанӯз вирди шароб, ки дар он маҷлис мегузашт, ба поён нарасида буд, Низомӣ ин абьёт иншо кард. *«Хизонаи омира»*

Гар бода хӯрӣ ту, бо хирадмандон хӯр,
Ё бо санами лоларухи хандон хӯр,
Бисьёр махӯр, вирд макун, фош масоз,
Кам-кам хӯру гаҳ-гаҳ хӯру пинҳон хӯр! *Хайём*

2. *д.* зикр, дуо, дуохонии пай дар пай берун аз намоз.

Гуфтам: Дуои давлати ӯ вирди Ҳофиз аст,
Гуфт: Ин дуо малоики хафт осмон кунанд. *Ҳофиз*

**вирди шом** намози шом, намози мағриб.

Гоҳе маи шабонаву гаҳ бодаи сабӯҳ,
Бингар вазифаи саҳару вирди шоми мо. *Ҷомӣ*

◇ **вирди забон будан** дар забонҳо пай дар пай зикр шудан, маълуму машҳур будан.

Оқибат ҳамчу Ҳилолӣ шудам афсонаи даҳр,
Он кӣ ҳар ҷо суханаш вирди забон аст, манам. *Ҳилолӣ*

Ва ҳамвора вирди забони ҳамгинон ин буд. *Восифӣ*

**ВИРЕБ** وریب *ниг.* **вуреб.**

**ВИРО** ویرا ёдгирандаи (омӯзандаи) ҳушьёр, боҳуш, хушзеҳн.

Яке марди виро бибояд нахуст,
Ки гӯяд нињушидаҳоро дуруст. *Абулаббоси Аббосӣ*

**ВИСОДА** *а.* وساده болишт, болин.

Бистари ӯ замину висодаи ӯ ҳаҷар... буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Сарам бар висода ҳаме паст шуд,
Саранҷом кори ман аз даст шуд. *Шоҳин*

**ВИСОЛ** *а.* وصال пайвастан, ба ҳам расидан; мулоқот ва сӯҳбати ошиқ ва маъшуқа; *муқобили* **фироқ** 1.

Дигаре гуфт: Хомӯш бош, ҳамоно ки ту ҳаргиз оштие аз ҷанг надидаӣ ва чошнии висол баъд аз фироқ начашидаӣ. *Ҷомӣ*

Ҳарчанд фироқи ман кашидӣ,
Инак ба висоли ман расидӣ. *Шоҳин*

**ВИСОҚ** *а.* وثاق 1. банд, қайд.

Чобук ба висоқи ӯ фурӯ шуд,
Дар пӯзиши ҳоли зори ӯ шуд. *Шоҳин*

2. аҳду паймон.

Саҳаргаҳе, ки ялон теғ баркашанд чу субҳ,
Ба азми разм кунанд аз барои кина висоқ. *Хоқонӣ*

3. хона, манзил; ҳарамсаро.

Аз оташи дили муштоқу аз балои фироқ
Фурӯ гузошта будам висоқу марқадро. *Муиззӣ*

Ногаҳ хабараш зи кас шуниданд,
Як-як ба висоқи худ расиданд. *Шоҳин*

**ВИФОҚ** *а.* وفاق мувофиқат, якдилӣ, иттифоқ, созиш.

... Ки эй суратат ҳамчу аҳли нифоқ,
Валекин ба зоҳир намоӣ вифоқ. *Саъдӣ*

Қаро Юсуф ба воситаи якҷиҳатии умарои Ироқ ва иттифоқи эшон дар амри вифоқ ба ғоят хушдил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳазор баҳр агар мавҷ барзанӣ ба вифоқ,
Ҳанӯз улфаташон бо ту об дар лаби ҷӯст. *Шоҳин*

**ВИФОҚАТ** *а.* وفاقت мувофиқат, созиш, созгорӣ.

**ВИШОҲ‖ВУШОҲ** *а.* وشاح 1. камарбанди мурассаъ, камарбанди бо ҷавоҳирот зинат додашуда.

Мусо вишоҳе аз зару суфу катони мафтул сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. гарданбанд, шоли гардан.

**ВИҚОР** *а.* وقار *аслаш* **вақор.**

**ВИҚОЯ** *а.* وقایه **1.** нигаҳдорӣ, ҳимоя, паноҳ, посбонӣ, пуштибонӣ.

Бахти барно виқояи умр аст,
Чашми бино талояи рухсор. *Хоқонӣ*

Аҳолии қалъа бо вуҷуди қиллати адӯ аз Ибни Қуютӣ ба ҷон расида, пӯст ва чарми кӯҳна виқояи рӯҳи киромӣ сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** пуштибон, нигоҳдоранда, муттако, такьягоҳ.

Панҷоҳу шаш сутун виқояи сақфи ӯ карда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *маҷ.* ниқоб, парда, ҳиҷоб.

Абр аз тарафи кӯҳ баромад ду-се поя,
Аз шарм ба рухсор фурӯ ҳишт виқоя. *Манучеҳрӣ*

**ВИҚЬЯ||ВИҚҚИЯ** *а.* وقیه *ниг.* **вуққия.**

**ВИҲАНГ** وهنگ *ниг.* **ваҳанг.**

**ВИҶДОН||ВУҶДОН** *а.* وجدان **1.** дарьёфтан, дарьёфт кардан, пайдо кардан; донистан.

Мусо... ба вуҷуди оташ ва виҷдони он мутаяққин гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

...Ва талаб ва виҷдон тавъамон бошанд. *Аҳмади Дониш*

**виҷдону фуқдон** дарьёфт ва гум кардан.

Ҳаргиз ба виҷдону фуқдони ҳеҷ чиз дар дуньё шодмону андӯҳгин нагаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** натиҷаи муҳокимаи ақлӣ, ҳисси масъулияти рафтор ва кирдори худ; шуур.

**ВИҶДОНӢ||ВУҶДОНӢ** وجدانی мансуб ба виҷдон 2.

Дар чорсӯи кайфияти зуҳур... ҳар фардеро аз афроди инсонӣ бо ҳақиқати худ садоест пинҳонӣ ва муомилаест виҷдонӣ. *Бедил*

**ВИҶОР** *а.* وجار лонаи ҳайвоноти ваҳшӣ аз қабили кафтор, гург, рӯбоҳ ва ҳоказо.

Саманзор гашта диёри салоҳиф,
Чаманзор гашта виҷори саолиб. *Манучеҳрӣ*

**ВО** I وا кушода, боз, яла.

Дидаи худ назада барҳаму ҳайрон шудааст,
Карда то дидаи худро ба рухат во наргис. *Восифӣ*

Даре дидам ба нокомӣ кушода,
Ба роҳам дидаи во истода. *Сайидо*

**во кардан** а) кушодан, боз кардан, яла кардан.

Чу гул во кардаанд оғӯшҳои худ хиёбонҳо,
Магар дар бӯстон он сарви хушрафтор меояд. *Сайидо*

Ҳоҷиби рӯи ту дар бар рухи мо во накунад,
Чӣ кунад банда, ки ҷуз кӯи ту маъво накунад. *Шоҳин*

б) ҷудо кардан, дур кардан.

Дил ғайри ту бар ҳар чӣ назар дошт, раҳо кард,
Чун ғунча ҳавои ту маро аз ҳама во кард. *Сайидо*

Агар хоҳӣ фароғат, аз ҷаҳон қатъи таманно кун,
Ба як сози тағофул дарди сар аз хештан во кун. *Ҳоҷӣ*

**во шудан** (*ё* **гардидан**) кушода шудан, боз шудан, яла шудан.

Бедил, озодӣ, ки истиқбол оғӯшат кунад,
Он қадар во шав, ки натвон баст мазмуни туро. *Бедил*

Гарчи, Ҳоҷӣ, дар фироқи гулъузоре, мурдаам,
Мешавад во аз мазорам ғунчаи тӯмори гул. *Ҳоҷӣ*

**ВО** II وا *шакли кӯтоҳшудаи* **вой.**

Дар ғарибӣ ҷон ба сахтӣ мебарад мискин Камол,
Во ғарибо, во ғарибо, во ғарибо, во ғариб! *Камоли Хуҷандӣ*

**во ҷигарам!** вой ҷигарбандам! (нидои таассуф, ки дар мотами шахси наздик — фарзанд ва хешу табор гуфта мешавад); **во задан** вой гуфтан, вовайло гӯён фарьёд кашидан.

То дамам монд зӣ ман, навҳагарон биншонед,
Во занед оҳкунон, навҳа сароед ҳама! *Хоқонӣ*

**ВО** III وا *шакли дигари* **бо** II.

...Ки бисьёр н-ояд бари андаке,
Яке во сад ояд, на сад во яке. *Низомӣ*

**ВОАФТОДАН** واافتادن рӯболо афтодан, пуштнокӣ афтодан.

Осафӣ, мурғи саҳар наъразанон аст ҳанӯз,
Гул ба сад ноз қабо кандаву воафтодаст. *Осафӣ*

**ВОБАСТА** وابسته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **вобастан;** 2. марбут, алоқаманд; гирифтори қайду банд, баста.

Маълум бошад, ки ҳаёти одамӣ вобаста ба маъкулот ва машруботи мақсум аст. *«Фатҳнома»*

Дили вобастае дорам, ки натвон кард озодаш,
Магар аз дасту по гирад каманди хеш сайёдаш. *Ҳоҷӣ*

**3.** пайваста, паси ҳам, муттасил.

Гирди об омаданд вобаста,
Савсану наргису суман раста. *Низомӣ*

**ВОБАСТАН** وابستن вобаста кардан, марбут кардан, алоқаманд кардан, пайвастан.

Зиндагии маро бар зиндагии шумо вобастаанд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ВОБИЛ** *а.* وابل сахт, бошиддат (сифати борон).

Нигори ман чу ҳоли ман чунин дид,
Биборид аз мижа борони вобил. *Манучеҳрӣ*

**ВОБУРИДАН** وابریدن буридан; *маҷ.* боздоштан, ҷудо кардан.

Гар зи шарри дев танро вобурӣ,
Дар фитоми ӯ басе ҳалво хурӣ. *Румӣ*

**ВОВ** واو номи ҳарфи сиюми алифбои арабии тоҷикӣ و, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 6 баробар аст.

**ВОВАЙЛ(О)** واویل||واویلا *нидои таассуф* э воҳ, вой, дод, во ҳасрато, во дареғо.

Гуфт: Вовайло, ки гум гашт уштурам,
Монд хотир аз хаёли ӯ пурам. *Ҷомӣ*

Пардаи пиндор бардору ҷаҳонро дӯст бин,
Варна вовайло бимонад, Мӯҳьӣ, дар пиндори маст. *Мӯҳьӣ*

**ВОГАШТ** واگشت бозгашт, гашта омадан.

Вақти вогашти Ҳудайбийя расул
Дар тафаккур буду ғамгину малул. *Румӣ*

**ВОГИРИФТАН** واگرفتن **1.** бозгирифтан, бардоштан.

Ба хоки пои ту, эй сарви нозпарвари ман,
Ки рӯзи воқеа по вомагирам аз сари хок. *Ҳофиз*

**2.** рӯёндан, ҳосил кардан.

Ҳар чӣ бояд, зи хок вогиранд,
Аз фано мояи бақо гиранд. *Бедил*

**ВОГУЗОШТАН** واگذاشتن **1.** супурдан, ба ихтиёри касе додан, ҳавола кардан.

Агар вогузорӣ ба ӯ кори хеш,
Наёяд туро ҳеҷ душвор пеш. *Ҷомӣ*

**2.** партофтан, канор андохтан.

Чу диданд бинандагон корзор,
Бигуфтанд: Он пӯстро вогузор! *Савдо*

**3.** ба ҳоли худ мондан, ҳиштан.

Гар туро бо ту вогузоштаме,
Лутфи хеш аз ту боздоштаме. *Ҷомӣ*

**ВОГУРЕХТАН** واگريختن гурехтан, гурехта рафтан.

Ту зи бими бонги он деви лаин
Вогурезӣ дар залолат аз яқин. *Румӣ*

**ВОГУФТАН** واگفتن **1.** бозгуфтан, ошкоро гуфтан, гуфта додан, баён кардан.

Гар набудӣ заҳмати номаҳраме,
Чанд ҳарфе аз вафо вогуфтаме. *Румӣ*

**2.** сухани худро гардонда гирифтан.

**ВОДИДАН** واديدن *боз дидан, аз нав дида баромадан.*

Ғамнок набояд буд аз таъни ҳасуд, эй дил,
Шояд, ки чу вобинӣ, хайри ту дар ин бошад. *Ҳофиз*

Чу вобинӣ, аз маслаҳат дур нест. *Саъдӣ*

**водор** وادار *асоси замони ҳозираи* **водоштан.**

**ВОДОР** وادار маҷбур, ӯҳдадор, вазифадор; **водор кардан** (ё **намудан**) маҷбур намудан, ӯҳдадор кардан.

**ВОДОШТАН** واداشتن **1.** водор кардан, маҷбур кардан.

Ҷамил гуфт:... Ман дидам, ки ӯ писари амми ман аст, он гоҳ ман ба ӯ гуфтам: Туро кӣ ба ин кор водошта? *«Ҳазору як шаб»*

**2.** боздоштан, нигоҳ доштан.

**ВОДӢ** *а.* وادى **1.** пастӣ, дара; сарзамини фароху ободи байни силсилаи кӯҳсор ё канори наҳр.

Ба водие расидам амиқ, чунон ки умқи он бист газ буд. *Авфӣ*

**2.** соҳил ва канорҳои маҷрои об, соҳили рӯд, наҳр, рӯдхона ва ё дарьёча.

Эй сабо, гар бигзарӣ бар соҳили рӯди Арас,
Бӯса зан бар хоки он водию мушкин кун нафас. *Ҳофиз*

**3.** дашт, саҳро, биёбон.

Дар он водӣ, ки ҷое буд дилгир,
Нахӯрдӣ ҳеҷ хӯрде хуштар аз шир. *Низомӣ*

Ҳамегашт чун бод дар гарду хок,
Ба ҳар дашту водӣ ба сад тарсу бок. *Ҷомӣ*

◇ **водии айман** аз рӯи афсонаҳои дини исроилӣ сарзамини муқаддаси Канъон, ҷое ки гӯё худо он ҷо ба Мӯсо нидо карда будааст.

Нест дилро орзуи боғу сайри гулшане,
Толиби дидорро водии айман гулшан аст. *Махфӣ*

**водии маҳшар** (*ё* **ҳашр**) *д.* саҳрои қиёмат, саҳрое, ки гӯё қиёмат дар он ҷо барпо мешавад; **водии пуралам** *киноя аз* дуньё; **водии хомӯшон** гӯристон, қабристон, мазористон.

Оқибат манзили мо водии хомӯшон аст,
Ҳолиё ғулғула дар гунбади афлок андоз! *Ҳофиз*

**водии эҷод** *киноя аз* дуньё.

Гирдбодам, сари саргаштагии дил дорам,
Нест дар водии эҷод чу ман хокбасар. *Мулҳам*

**водии ҳашр** *ниг.* **водии маҳшар.**

**ВОЁФТАН** وايافتن бозёфтан, аз нав ёфтан, пайдо кардан (чиз ё каси гумшударо).

Ҳар кӣ он гумгаштаро воёфтӣ,
Бо мани овора як ҷо ёфтӣ. *Ҷомӣ*

**ВОЖ** واژ *шакли дигари* боҷ I.

**ВОЖГУН‖ВОЖГУНА‖ВОЖУН‖ВОЖУНА** واژگون‖واژگونه‖واژون‖واژونه **1.** сарнагун, сарозер, чаппа; сарнагун кардашуда, чаппа кардашуда.

[Ӯро] вожгуна — сар ба чоҳ фурӯ кардандӣ — ва пойҳояш дар ҳаво будӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Кулаҳхӯдҳо гашта вожун ҳама,
Чу дилҳои ушшоқ пурхун ҳама. *Хотиф*

Вожгун аст соғари идрок,
Маи таҳқиқ рехтаст ба хок. *Бедил*

**2.** *маҷ.* носозгор, мухолиф, баръакси муроди инсон; номуборак, шум, наҳс, манҳус.

Бар он рои вожуна деви нажанд
Яке жарф чоҳе ба раҳ барбиканд. *Фирдавсӣ*

Маҷӯӣ айши хуш аз даври вожгуни сипеҳр,
Ки софи ин сари хум ҷумла дурдомез аст. *Ҳофиз*

Ин аст зи рӯзи бад намуна,
Фарьёд зи бахти вожгуна! *Файзӣ*

**3.** *маҷ.* бад, вайрон, хароб; носара.

Сими бад аз ниҳод вожун аст,
Лаъли шод аз дарун пурхун аст. *Саноӣ*

**ВОЖУНАБАХТ** واژونه‌بخت бадбахт, бахтбаргашта.

**ВОЖУНАБАХТӢ** واژونه‌بختى бадбахтӣ, баргаштабахтӣ.

Мансури вақти хеш ба вожунабахтиям,
Болои дор бин, ки таҳи чоҳ гаштааст. *Зуҳурӣ*

**ВОЖУНАХӮЙ** واژونه‌خوى бадтинат, бадкирдор.

Пас оини Заҳҳоки вожунахӯй
Чунон буд, ки чун мебудаш орзуй ... *Фирдавсӣ*

**ВОЗЕЪ** I *а.* واضع вазъкунанда, гузоранда; таъсискунанда, асосгузор.

Возеи мантиқ ифтитоҳи ин илм ба эроди зикри аҷноси олия кардааст, ки онро мақулоти ашара хонанд. *Насириддини Тӯсӣ*

Сонеи обу ранги ҳар маснӯъ,
Возеи ихтирои ҳар мавзӯъ... *Бедил*

**возеи алқоб** вазъкунандаи лақабҳо, диҳандаи лақабҳо, лақабгузор.

Идриси қазо бинашу Исии равонбахш,
Дода лақабаш дар ду ҳунар возеи алқоб. *Хоқонӣ*

**ВОЗЕЪ** II *а.* وازع монеъ, боздоранда, халалрасон.

Кадом хулқ возеи раёсат аст? *Авфӣ*

**ВОЗЕҲ** *а.* واضح равшан, кушоду равшан, ошкоро, пайдо, хувайдо.

Ҳуҷҷати ӯст возеҳу восиқ,
Нуктаи ӯст лоеҳу лоиқ. *Саноӣ*

Бар замоири арбоби дониш ва хавотири асҳоби биниш возеҳу лоеҳ аст, ки дар таворихи ҳаводиси айём уламои изом ва фузалои киром ба лаолии назм ва ҷавоҳири наср вонамудаанд...
*«Таърихи Сайидроқим»*

**возеҳ кардан** эзоҳ додан, равшан кардан; фош кардан, ошкор намудан.

**ВОЗИР** *а.* وازر 1. борбардор, боркаш, ҳаммол; 2. *маҷ.* гунаҳгор, ҷинояткор.

Ҳеҷ возир визри ғайре барнадошт,
Ҳеҷ кас надруд, то чизе накошт. *Румӣ*

**ВОЗИҶ** وازیج хавозаи ток, толор, воиш.

Ҳама возиҷ пурангуру ҳама ҷой асир,
Ранҷ варзид, кунун бар бихӯрад барзгаро.
*Шокири Бухорӣ*

**ВОИЗ** *а.* واعظ ваъзгӯянда, панду насиҳаткунанда (доир ба масъалаҳои динӣ).

Воизон, к-ин ҷилва дар меҳробу минбар мекунанд,
Чун ба хилват мераванд, он кори дигар мекунанд.
*Ҳофиз*

Ҳамин дам бошад, эй воиз, ки то қозӣ хабар ёбад,
Кашем ӯро зи меҳробу туро аз минбар андозем.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ВОИЯ** *а.* واعیه *муаннаси* **вой.**

**ВОЙ** وای *нидои таассуф* ҳайф!, афсӯс!, дареғ!, оҳ!, воҳ! (нидое, ки барои изҳори ғаму андӯҳ, мусибат ё шиддати дард меояд).

Ҳама касро ба шодӣ дастгоҳ аст,
Туро ҳамвора дарду вою оҳ аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

Эй вой бар он кас, ки лаболаб на зи дард аст,
Эй вой бар он дил, ки на парвонаи ишқ аст.
*Махфӣ*

**ВОЙЗАН** وایزن войгӯянда, вовайлокунанда, навҳагар.

Ду пои рақскун ба гил-андар зи оби чашм,
Ду дасти рудзан зи ано гашта войзан. *Ломеӣ*

**ВОКАРДА** واکرده кушода, яла; **ҷабҳаи вокарда** пешонии кушода.

Соиб, ба ҷуз аз ҷабҳаи вокардаи таслим
Монеъ нашавад ҳеҷ сипар тири қазоро. *Соиб*

**ВОКАШИДАН** واکشیدن 1. дароз кашидан, дароз кашида хобидан, ёзидан.

Он ҳарирандом ҳар ҷо мерасад, вомекашад,
Ҳар куҷо афтод махмал, хоби роҳат мекунад.
*«Хизонаи омира»*

Сарви туро зи соя чакад оби зиндагӣ,
Гардид Хизр, ҳар кӣ дар ин соя вокашид. *Соиб*

2. бо зӯр ё бо тадбир чизе ҳосил кардан, ба даст овардан.

Ҳаргиз нашуд, ки бар сари ҳарф оварам туро
Ман, к-аз даҳони ғунча сухан вокашидаам. *Соиб*

**ВОКУШОДАН||ВОКУШУДАН** واکشادن||واکشودن кушодан; кушода шудан.

Ҳузуру ғайрати маъшуқро шуморе нест,
Зи ҷилва пурс, ки бар дил чӣ вокушуду чӣ баст?
*Бедил*

**ВОЛ** وال 1. навъе аз моҳиёни пулакчадор; 2. наҳанг, кит.

Аз он бунафша бирӯяд зи рӯи хораи сулб,
В-аз ин пашиза бирезад зи пушти моҳии вол.
*Анварӣ*

**ВОЛА** *а.* واله *аслаш* **волеҳ.**

Ҳама бар сурати ӯ вола гаштанд,
Ба гирди он маҳи нав ҳола гаштанд. *Ҳозиқ*

**ВОЛГУНА** والگونه *ниг.* **волғуна.**

**ВОЛЕҲ** *а.* واله шефта, мафтун, ҳайрон, саргашта (аз ишқ); ошиқи шайдо.

Гашт ҳайрон уқули аҳли ҳунар,
Монд волеҳ равони аҳли басар. *Саноӣ*

**ВОЛИД** *а.* والد соҳиби фарзанд, падар, додо.

Чун бар ҷои падар нишаст, ашғол ва манosиби умаро ва соири мулозимонро ба дастури замони волиди марҳуми хеш бар эшон муқаррар дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Мавлоно Исматулло — волиди Хоҷа Масъуд аз акобири афозили он диёр аст. *«Оташкада»*

**ВОЛИДА** *а.* والده соҳибаи фарзанд, модар, оча.

Вайро ба иҳонат ва хории ҳар чӣ тамомтар ба хонаи волидаи шайх Қамаҷ расониданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ВОЛИДАЙН** *а.* والدین падару модар.

Ба воситаи шафқате, ки волидайнро ба фарзандон бувад, ҳар [кас] ба талаби ғизо рафтандӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Итоати волидайн, агарчи фосиқанд, воҷиб аст.
*Аҳмади Дониш*

**ВОЛО** والا 1. боло, баланд.

Тирро то натарошӣ, нашавад рост ҳаме,
Сарвро то ки наперой, воло нашавад. *Манучеҳрӣ*

**қомати воло** қади баланд ва расо; 2. олӣ; олиқадр, олимартаба.

Бад-он кӯш, то зуд доно шавӣ,
Чу доно шавӣ, зуд воло шавӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

Ин нома, ки орзу кушудаш,
Воло падари Даман шунудаш. *Файзӣ*

**ҳиммати воло** ҳиммати олӣ, ҳиммати баланд.

Чун бисоти сабза зери пои сарв афтодааст
Осмон дар зери пои ҳиммати волои мо. *Соиб*

3. *маҷ.* қиматбаҳо, пурбаҳо.

Аз эшон касе сар ба боло накард,
Назар дар гуҳарҳои воло накард. *Ҷомӣ*

Музайян сохт Савдо ин ғазалро
Ба номи гавҳари волои ҳуснаш. *Савдо*

4. *маҷ.* лоиқ, муносиб, шоиста.
Гирифтор куштан на воло бувад,
Нишеб аст ҷое, ки боло бувад. *Фирдавсӣ*
5. номи як матои абрешимии қадим.

**ВОЛОГАВҲАР||ВОЛОГУҲАР** والاگوهر||والاگهر олинажод, олинасаб.
Асли кас аз кас набошад кам, чу ҷумла з-одаманд,
Лек ҳар кас ҷавҳари илм аст, вологавҳар аст. *Хисрави Деҳлавӣ*
Султон Муҳаммадхони Шаҳид хабари мурочаати падари вологуҳар шунида бо туҳафу нафоиси бисьёр аз Мултон ба Деҳлӣ омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ВОЛОД** والاد 1. сақф, боми хона.
Аз самак баркашид буньёдаш,
Бар фалак барфарошт володаш. *Пури Баҳои Ҷомӣ*
2. қолиби тоқ ва гунбаз, ки аз тахта ва гил сохта, баъд аз он бо хишт ва гаҷ худи онро месозанд.
Ҳамчунинӣ, ҳамчунин ҳамефармой,
Эй фалакрафъати фариштаниҳод,
То ба иқболи ту тамом шавад
Ин биное, ки кардаӣ волод. *Камоли Исмоил*

**ВОЛОСАДОД** والاسداد росткор, адолатпеша.
Яъҷуҷи зулм бинам, волосадод рояш,
Аз баҳри садди инсоф Искандаре надорам. *Хоқонӣ*

**ВОЛОТАБОР** والاتبار олинажод, олинасаб, олитабор.
Бад-ӯ гуфт Ҳушанги волотабор,
Ки эй аз падар в-аз ниё ёдгор... *«Равзат-ус-сафо»*

**ВОЛОХИРАД** والاخرد он кӣ ақлаш расост, хирадманд.
Дар анҷуманаш зи ҳамнишинон
Волохирадону хурдабинон... *Файзӣ*

**ВОЛҒУНА||ВОЛГУНА** والغونه||والگونه гулгуна, ғоза, сурхӣ.
Он баногӯш, к-аз сафо гӯӣ
Баркашидаст волғуна ба сим... *Шаҳиди Балхӣ*

**ВОЛӢ** *а.* والی 1. фармонраво, ҳоким, соҳибихтиёри як вилоят.
Шабе ҷосусон хабар оварданд, ки волии Балх... алҳол лашкаре азим ҷамъ карда ва иродаи мулки шуморо дорад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*
Бар ҳеҷ ҳокиму волӣ сано нагӯям, агар нек бошад ва агар бад. *Аҳмади Дониш*
2. соҳиб, доро.
Фоили феъли тамому қавли мусаддақ,
Волии азми дурусту рои мусаддад... *Манучеҳрӣ*

**-вом** وام *суффикс* маънои ранг, гунаро ифода менамояд ва шаклҳои **-фом, -пом** ҳам дорад.
Зи чашми анҷум афтода ҳам аз шом,
Маҳи борик чун абри сияҳвом. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ВОМ** وام қарз, дайн.
Ба доми ҷаҳон ҳастӣ аз вомӣ ӯ,
Бидеҳ вомӣ ӯ, растӣ аз доми ӯ. *Низомӣ*
Паи ҳалвош қанду мағзи бодом
Гирифтӣ аз лабу дандони ӯ вом. *Ҷомӣ*

**вом кардан** қарз гирифтан, қарз кардан.
Бараҳнатане як дирам вом кард,
Тани хешро кисвати хом кард. *Саъдӣ*
Харе зи кас наситонам, агар ба муфт диҳандам,
Пул аз кӣ вом кунам баҳри лахтаи ҷули ӯ ман? *Савдо*

**ба вом доштан** *ниг.* **вом кардан.**
Наргис ҳама шеваҳои мастӣ
Аз чашми хушат ба вом дорад. *Ҳофиз*

**ВОМДОР** وامدار қарздор, мадьюн.
Ин раҳо кун, з-он ки шоир бар гузар
Вомдор асту қавӣ муҳтоҷи зар. *Румӣ*

**ВОМИҚ** *а.* وامق 1. дӯстдоранда; 2. номи қаҳрамони достони «Вомиқу Азро».

**ВОМОНДА** وامانده 1. *сифати феълии замони гузаштаи вомондан.*
Ту донӣ, ки дар раҳ шутуррондагон
Надонанд аҳволи вомондагон. *Хоҷу*
2. дармонда; гирифтор, мубтало.
Он қадар вомондаи яъсам, ки ҳаргиз кас мабод,
Ҷуз адам аз номи матлабҳои барбодам мапурс. *«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*
3. *маҷ.* пасмондаи хӯрок, саҳлкут, саркут.
Чунон саъй кун, к-аз ту монад чу шер,
Чу рӯбаҳ чӣ бошӣ ба вомонда сер. *Саъдӣ*

**ВОМОНДАГӢ** واماندگی дармондагӣ, хастагӣ, оҷизӣ.
Ба ранге кард аз вомондагӣ сабр,
Ки охир рехт ранги ваҳшат аз абр. *Бедил*

**ВОМОНДАН** واماندن 1. ақиб мондан, пас мондан, дар як ҷо беҳаракат мондан, қафо мондан, аз дигарон ҷудо шуда мондан.
Мо, ки аз ин қофила вомондаем,
То ту надонӣ, ки ҷудо мондаем. *Хисрави Деҳлавӣ*
Ба ҷо вомонданат дилмурдагиҳост,
Замингирии гул афсурдагиҳост. *Бедил*
2. дармондан, банд шуда мондан, оҷиз мондан.
Чун садо ҳарчанд дар доми нафас вомондаем,
Аз шикасти хотири худ болу пар дорем мо. *Бедил*
Вомонда ақл дар раҳи фаҳми камоли ту,
Афтода зан ба пояи даркат зи зинаҳо. *Ҳоҷӣ*
3. бозмондан, аз кор мондан.
Эй дареғо, табъи Хоқонӣ, ки вомонд аз сухан,
Ку сухандони меҳин, то бар сухан бигристӣ?! *Хоқонӣ*
4. боқӣ мондан.
Чу з-он қалъаву диж асар вонамонд,
Равон гашт Золу аз он ҷо биронд. *Фирдавсӣ*

**В-ОН** وان шакли кӯтоҳшудаи ва он.
Эй дил, ҳама асбоби ҷаҳон хоста гир,
Боғи тарабат ба сабза ороста гир,
В-он гоҳ бар он сабза шабе чун шабнам
Биншаставу бомдод бархоста гир! *Хайём*

**ВОНАМУДАН** وانمودن вонамуд кардан, нишон додан, намоён кардан, ошкор кардан.
Мешуморад агар яке ҳунарат,
Айб воменамояд аз дигарат. *Бедил*

Ба рўяш осмонро дар кушуданд,
Ба дил асрори ғайбаш вонамуданд. *Ҳозиқ*

**ВОНИГАРИСТАН** وانگریستن нигоҳ кардан, дидан, назар андохтан.

Нигоҳи наргиси мастат зи Васлӣ ҳуш рабуд,
Ба ҳар кӣ вонигарӣ, наргисат шароб диҳад. *Васлӣ*

**ВОПАС** واپس **1.** ақиб, пас (фақат бо феъл меояд); **вопас дидан** ба ақиб нигоҳ кардан.

Мирзо ... бе таваққуф савор шуда то Қобул вопас надид. *«Таърихи Фаришта»*

**вопас додан** пас додан, бозгардонда додан, иода кардан.

Подшоҳ ... пас маро гуфт: Эй хуросонӣ, чунончи аз далерӣ молро бурдай, ҳоло аз рӯи ҷавонмардӣ вопас деҳ, ки ман рубъи он молро ба ҳалолӣ ба ту медиҳам. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**вопас рафтан** ақиб рафтан, қафо рафтан.

Растаи дандони ту гардад қавӣ,
Гар аз ин ҳаштоду чил вопас равӣ. *Ҷомӣ*

**вопас шудан** ақиб рафтан, ақиб мондан.

Ё ту он сӯ рав, ман ин сӯ меравам,
В-ар туро раҳ пеш, ман вопас шавам. *Румӣ*

**рӯй вопас кардан** рӯй гардондан, рӯ тофтан.

Умр рафту з-ин хасорат бас накард,
В-аз залолат рӯи худ вопас накард. *Ҷомӣ*

**2.** ақибмонда, пасмонда.

Дар ин роҳ мапсандам аз вопасон,
Ба ман з-ин дари боз файзе расон! *Ҷомӣ*

**ВОПАСИН** واپسین охирин, хотимавӣ.

Даҳонаш талху Ширин дар забон монд,
Ба маргаш вопасин шарбат ҳамон монд. *Хисрави Деҳлавӣ*

[Султон Ғиёсиддин] гуфт: Аз анфоси вопасин аст, мехоҳам, ки ба айшу ишрат бигзарад. *«Таърихи Фаришта»*

**дами вопасин** нафаси охирин, дами пеш аз марг.

В-ин як дами вопасин, ки дорем,
Чи айшу чи ғам ба ҳам барорем. *Шоҳин*

**ВОПУРСИДАН** واپرسیدن боз пурсидан, ошкоро пурсидан, пурсидан.

Чу шаҳри Лут вайронам, чу чашми Лут ҳайронам,
Сабаб хоҳам, ки вопурсам, надорам заҳраву ёро. *Шамси Табрезӣ*

**-вор** وار *суффикси исмсоз* ба маънои: **1.** монанд, шабеҳ, мас. 'одамвор', 'мардвор', 'тӯтивор'; **2.** миқдори муайяни чизе, мас. 'як харвор бор'; 'як шутурвор'; **3.** маҷмӯи баъзе чизҳои якхелаю якҷинс, мас. 'ширавор', 'чинивор'; **4.** муносибу лоиқ будан, мас. 'гӯшвор', 'шоҳвор'.

**ВОР** I وار лаёқат, лоиқ будан ба коре ё чизе.

Фаррух он кас, ки вори худ бишнохт,
Қори худро ба вори худ пардохт. *Ҷомӣ*

**ВОР** II وار фасл, мавсим.

Вори озар гузашту шӯълаи он
Шӯълаи лоларо замон омад. *Рӯдакӣ*

**ВОРА** I واره милки дандон.

**ВОРА** II واره *ниг.* **вор** II.

Гул дигар раҳ ба гулситон омад,
Ворай боғу бӯстон омад. *Рӯдакӣ*

**ВОРАН** واړن оринҷ, бандгоҳи соид ва бозу.

Замоне даст карда ҷуфти рухсор,
Замоне ҷуфти зону карда воран. *Оғоҷӣ*

**ВОРАСИДАН** وارسیدن **1.** рафта расидан, расидан ба ҷое.

Биистанд бузургон, чу пеши ӯ бирасанд,
Чу ворасанд ба дарьё, биистанд анҳор. *Унсурӣ*

**2.** аз наздик дидан, санҷида дидан, тафтиш кардан.

Мавҷ ин ҷо аён ба қадри ҷилост,
Лек чун ворасӣ, саробнамост. *Бедил*

**ВОРАСТАГӢ** وارستگی халосӣ, озодӣ; фориғболӣ.

Бад-он ворастагӣ аз олами роз
Дили девонаам омад ба худ боз. *Бадрии Кашмирӣ*

Мушфиқӣ, ҳар кас чӣ донад мастиву ворастагӣ,
Бо гирифторони аз худ раста мегӯем мо. *Мушфиқӣ*

**ВОРАСТАН** وارستن раҳой ёфтан, халос шудан, растан, озод шудан; фориғбол шудан.

Чу ворастӣ аз доми уммеду бим,
Аён шуд, ки бар ҷои хешӣ муқим. *Бедил*

**ВОРАФТА** وارفته аз худ рафта; шефтаву шайдошуда.

Ҳамчу ман волаву ворафта фаровон дорад,
Чеҳраат сахт ба моҳи рамазон мемонад. *Саиди Ашраф*

**ВОРАФТАН** وارفتن баргаштан, бозгаштан, гашта рафтан.

Чаро ба олами аслии хеш вонаравам,
Дил аз куҷову тамошои хокдон зи куҷо? *Шамси Табрезӣ*

**ВОРАҲИДАН** وارهیدن *ниг.* **ворастан.**

Чунин Юсуф кушодаш қуфли тадбир,
Ки фардо ворахӣ аз қайди занҷир. *Ҳозиқ*

Маро олуда бо хун аст ҷайб аз гирья, доман ҳам,
Биё, то вораҳад дил аз гудози фурқатат, тан ҳам. *Шоҳин*

**ВОРАҲОН(И)ДАН** وارهاندن‖وارهانیدن раҳондан, раҳой додан, халос кардан, озод кардан.

Вораҳонам зи нанги ин тангӣ,
Бирасонам ба ранги берангӣ. *Ҷомӣ*

Аз заҳмати ин ду вораҳонам,
То дӯстии туро бидонам. *Шоҳин*

**ВОРИД** *а.* وارد дароянда, дохилшаванда; *муқобили* **содир** 1.

Эй накӯкоре, ки холӣ нест аз инъоми ту
Ҳар куҷо дар ҳафт кишвар ворид асту содир аст... *Муиззӣ*

[Хоҷа Имодиддин]... шеъри худро бар ҳама воридони хонақоҳ хондааст ва истидъои ислоҳ мекарда. *Ҷомӣ*

**ворид шудан** даромадан, дохил шудан.

Дар дилаш ҳар дам зи султон чун қамар
Нури нав ворид шудӣ шому саҳар. *Румӣ*

**ВОРИДОТ** *а.* واردات **1.** чизҳои воридшаванда, молҳои аз берун овардашавандаи ягон мамлакат; **2.** даромадҳо, мадохилот; **3.** *маҷ.* чизҳое, ки дар фикр пайдо мешаванд ё аз дил мегузаранд.

Кушояд даре бар дил аз воридот,
Фишонад сари даст бар ксинот. *Саъдӣ*

Зи лофу ҷаҳл дар атрофи олам
Занӣ аз воридоти маърифат дам.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ВОРИС** *а.* وارث **1.** меросхӯр.

Ворисй ӯро бувад он зар ҳалол,
Ӯ бимонад дар ғами зар дар вабол. *Аттор*

Малики эшонро ворисе набуд ва дар ин боб ҳар гуна рой мезаданд. *«Нигори дониш»*

**2.** *маҷ.* азхудкунанда, давомдиҳандаи кор, роҳ ва хислати касе ё чизе.

Одамизода ворисй хирад аст,
Бехирад ғайри насли ҳайвон нест. *Бедил*

**ВОРУН||ВОРУНА** وارون||وارونه *ниг.* **вожгун.**

Гаҳ аз кори воруна бигристӣ
Ки кас дид аз ин саъбтар зисте? (1) *Саъдӣ*

Надонам бахтро бо ман чӣ кин аст?
Ба кӣ нолам, ба кӣ з-ин бахти ворун?! (2) *Лабибӣ*

Чу Виси шоҳрӯи хубдидор
Шунид аз доя ин воруна гуфтор. (3)
*Фахриддини Гургонӣ*

**ВОСЕЪ** *а.* واسع васеъ, фарох, паҳновар.

**ВОСЕЪМАҶОЛ** واسع‌مجال фарохҷой, васеъмайдон; фарох, паҳновар, васеъ.

Вагарна зи нодории худ манол,
Бувад арсаи шукр восеъмаҷол. *Ҷомӣ*

**ВОСИЛ** *а.* واصل **1.** расанда, фарорасанда; васлшаванда, пайвастшаванда, пайваста, васлшуда.

Ҳар дуро мақсуд ин ҷо ҳосил аст,
Ҳар чӣ мехоҳанд, аз мо восил аст. *Аттор*

На васл бимонаду на восил
Он ҷо, ки хаёли ҳайрат омад. *Ҳофиз*

**восил гардидан** *ниг.* **восил шудан; восил кардан** расондан; пайваст кардан.

Коми дил аз лаъли ӯ ҳосил кунад,
Ҷони ширин бо лабаш восил кунад. *Ҷомӣ*

**восил шудан** (ё **гардидан**) расидан, фаро расидан; пайваст шудан, дохил шудан, даромадан.

Фоидаи адл ба хосу ом ва хурду бузург восил гардад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Чун зарра гар ба васли ту восил намешавам,
Беҳуда парфишонии ман дар ҳавот чист? *Шоҳин*

**2.** *д.* муқарраби худо.

Восилон з-ин гуна дар ҳар ду ҷаҳон
Коҳиланду ғофиланд, эй зоҳидон! *Румӣ*

**ВОСИЛА** *а.* واصله *муаннаси* **восил 1.**

Ҳамчунон ки қатраҳои нозила
Назди ту шуд мустақиму восила. *Румӣ*

**ВОСИТА** *а.* واسطه **1.** миёнҷӣ, миёнаравӣ.

Ба ҷумла, миёни ҷавҳар ва араз восита нест.
*Ибни Сино*

Ва кайфияти асмо бе воситаи таҳқиқаш номафҳум [аст]. *Бедил*

**восита шудан** миёнравӣ кардан, дар байни ду кас барои ҳалли матлабе миёнҷигӣ кардан; тарафгирӣ кардан; **2.** васила, чора, сабаб.

Лаб бар лаби кӯза бурдам аз ғояти оз,
То з-ӯ талабам воситаи умри дароз;
Бо ман ба забони ҳол мегуфт ин роз:
Умре чу ту будаам, даме бо ман соз! *Хайём*

Танам аз воситаи дурии дилбар бигудохт.
Ҷонам аз оташи ҳаҷри рухи ҷонона бисӯхт.
*Ҳофиз*

**ВОСИТАДАН||ВОСИТОДАН** واستدن||واستادن **1.** бозгирифтан, гашта гирифтан, пас гирифтан.

Сӯфиён воситаданд аз гарави май ҳама рахт,
Далқи мо буд, ки дар хонаи хаммор бимонд.
*Ҳофиз*

**2.** ба зӯрӣ гирифтан, кашида гирифтан, ситондан.

Воситон аз дасти девона силоҳ,
То зи ту розӣ шавад адлу салоҳ. *Румӣ*

**ВОСИФ** *а.* واصف васфкунанда, тавсифкунанда, ситоишкунанда.

Банда чун ҳаст восифи хубон,
З-он сабаб шуд ба Восифӣ машҳур. *Восифӣ*

**ВОСИҚ** *а.* واثق бовардошта, дилпур, мутмаин.

Подшоҳро бар хиёнати касе воқиф магардон, магар он ки бар сиҳҳати он қавл восиқ бошӣ.
*Саъдӣ*

Дило, зи ранҷи ҳасудон маранҷу восиқ бош,
Ки бад ба хотири уммедвори мо нарасад. *Ҳофиз*

**восӯхт** واسوخت *асоси замони гузаштаи* **восӯхтан.**

**ВОСӮХТ** واسوخت *адш.* яке аз намудҳои шеъри лирикии пурсӯзу гудоз, ки дар он шоири ошиқ аз бевафоии ёраш шикоят карда, бо ғазаб изҳори тарки ишқи ӯ мекунад.

**ВОСӮХТАН** واسوختن **1.** сӯзондан, тамом сӯзондан; дубора сӯхтан, такроран сӯхтан, бозсӯхтан.

Ба доғи ғурбатам восӯхт охир худнамоиҳо,
Баровард аз дилам чун нола изҳори расоиҳо.
*Бедил*

**2.** бедимоғ гаштан, безор шудан, рӯ гардондан аз маъшуқа (дар истилоҳи шоирон).

**ВОТ** وات пӯстин.

**ВОТГАР** واتگر пӯстиндӯз.

Ниҳод рӯй ба ҳазрат, чунон ки рӯбаҳи пир
Ба тими вотгарон ояд аз дари тимос.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**ВОФИД** *а.* وافد намоянда, вакил, фиристода.

Ҳуҷҷобро гуфтам, то зуввор ва сувволро ба маҷлиси ман роҳ надиҳанд ва қосиду вофидро бозгардонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВОФИР** *а.* وافر **1.** бисьёр, фаровон.

Маро дар маҷлисаш ёд оварӣ зуд,
Қ-аз он ёдоварӣ вофир барӣ суд. *Ҷомӣ*

Бозургононе фохир бо моле вофир аз ҷониби Эрон меоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *adш.* номи яке аз баҳрҳои арӯз буда, вазнаш ҳар мисраъ чор бор мафоилатун мебошад, чунонки:

Чӣ шуд, санамо, ки сӯи касе ба чашми вафо наменигарӣ?
Зи расми ҷафо намегузарӣ, тариқи вафо намесипарӣ? *Сайфӣ*

**ВОФИРТАҲАВВУР** *а.* وافرتهور бисьёр шуҷоъ, хеле далер.

Одилшоҳ он дакании вофиртаҳаввурро гардан зада дар саранҷоми истилои қалъаи Қалъён шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ВОФӢ** *а.* وافى 1. вафокунанда, боваф6, содиқ ба аҳд.

З-оби тутмоҷе, ки додаш туркмон,
Онҷунон вофӣ шудасту посбон. *Румӣ*

2. кифоя, кофӣ, басанда.

Амволи ин вилоят ба марсумот ва улуфоти эшон вофӣ нест. *«Равзат-ус-сафо»*

Пас аз он фармуд, ки... мураббоҳои фавокеҳи вофӣ ва меваҳои рангин ва полудаву ҳалвоҳои қандӣ ва харбузаи ростмаза ҳозир оварданд. *«Фатҳнома»*

**ВОХАЗИДАН** واخزيدن хазидан, хазида даромадан.

Ба иттифоқи маънии видод хӯшавор сад дил дар як сина орамида ва ба таълифи нусхаи иттиҳод ҷун реша ҳазор сар дар як гиребон вохазида. *Бедил*

**ВОХАРИДАН** واخريدن харида гирифтан.

Гар на маҷнун аст, боре чун парид
Аз касе, ки ҷони ӯро вохарид. *Румӣ*

**ВОХОСТ** واخواست бозхост; муҳосиба, ҳисобгирӣ; ҳисобу китоб.

Нонаш мафирист пеш, к-аз ту
Вохост кунад ба ҳашр маннон. *Хоқонӣ*

Ҳофиз, баадаб бош, ки вохост набошад,
Гар шоҳ паёме ба ғуломе нафиристад. *Ҳофиз*

**ВОША** واشه боша, парандаи шикориест аз боз хурдтар.

Пас андар давон ҳафтсад боздор
Або вошаю ҷарғу шоҳини кор. *Фирдавсӣ*

**ВОШУМУРДАН** واشمردن як ба як шумурдан, аз як сар шумурдан.

Сар аз гулгашти атрофаш барорам,
Аҷоибҳои қудрат вошуморам. *Бедил*

**ВОЯ** وايه 1. ҳоҷат, зарурат; орзу, мурод, матлаб.

То зи даргоҳи ҷуди ӯ шабу рӯз
Соилонро раво шавад воя. *Оғоҷӣ*

2. насиб, баҳра, саҳм, ҳисса.

Зи сарви ин чаман соя набинӣ,
Зи райҳону суман воя набинӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ВОҒИЛ** *а.* واغل меҳмони нохонда, он ки бе даъвата ба маҷлиси шароб меояд.

**ВОӢ** *а.* واعى ҳифзкунанда, нигаҳдоранда.

**ВОҚЕА** *а.* واقعه 1. ҳодиса ва пешомад, моҷаро, саргузашт.

Албатта ин сирро бигӯ, то ба тадбири он пардозам: илоҷи воқеа пеш аз вуқӯъ бояд кард. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Ба рӯзи воқеа сабр аз камоли дононист,
Ба кунҳи кор назар кардан аз шиносоист. *Махфӣ*

**воқеа афтодан** ҳодиса рӯй додан.

Гуфтам: Эй пир, маро воқеае афтодаст,
Гуфт: Баргӯй, ки то худ чӣ бихоҳӣ фармуд? *Шамси Табрезӣ*

2. ҷанг, ҳарб.

Бас касо, к-овехт худро аз нахуст
Вақти печопеч дастовез ҷуст,
Пештар аз воқеа осон бувад
Дар дили мардум хаёли неку бад. *Румӣ*

3. мусибат, мотам.

Ба рӯзи воқеа тобути мо зи сарв кунед,
Ки мурдаем зи доғи баландболое. *Ҳофиз*

4. хоб дидан, хоб.

Султон Маҳмуд дар воқеае дид, ки авбош ва бебоки чанде дар қалъаи Шодиободи Манду хуруҷ карда. *«Таърихи Фаришта»*

**ВОҚЕАН** *а.* واقعا дар воқеъ, ҳақиқатан, дар ҳақиқат.

**ВОҚЕАТАЛАБ** *а.* واقعه‌طلب маҷороҷӯ, ҷангҷӯ.

Муҳаммадхон... аз кушки Ҷаҳоннамо гурехта ва ба Мевот рафта, дигар бора мардуми воқеаталабро ҷамъ сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**ВОҚЕОТ** *а.* واقعات *ҷ.* **воқеа** 1, 2, 3.

Дар ин сад сол бисьёр воқеот афтод. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ВОҚЕЪ** *а.* واقع 1. ҳодис, бавуқӯъоянда, рӯйдиҳанда; **воқеъ шудан** *а)* рӯй додан, ба вуқӯъ омадан, содир шудан, ҷой доштан; *б)* ҷо доштан, ҷойгир шудан (будан).

Ин мадрасаи машҳур... дар шафати [мадрасаи] Кӯкалтош воқеъ шуда [аст]. *Садри Зиё*

2. мутобиқ ба воқеият, саҳеҳ, ҳақиқӣ, воқеӣ; мавҷуда, дар амал буда.

Он чи гуфт он мунофиқи томеъ,
Нест қатъан мутобиқу воқеъ. *Ҷомӣ*

Ҳоли худ онҷунон ки воқеъ буд,
Бе такаллуф ба доя бознамуд. *Ҷомӣ*

**дар воқеъ** воқеан, дар ҳақиқат, ҳақиқатан.

**ВОҚИФ** *а.* واقف 1. огоҳ, бохабар, ҳолдон, донанда.

Воизо, нукта зи қонуну вараъ камтар зан,
Ки мани ринд басе воқиф аз ин қонунам. *Шоҳин*

Ҳар кас ин ҷо воқифи кайфияти қарзи худ аст,
Қарзи мардумро зи ман гар бишнавӣ, бовар макун. *Савдо*

**воқиф гаштан (ё шудан)** хабардор шудан, огоҳ шудан.

Дар чарх ба анвоъ суханҳо гуфтанд,
Ин бехабарон гавҳари дониш суфтанд,
Воқиф чу нагаштанд бар асрори фалак,
Аввал занахе заданду охир хуфтанд. *Хайём*

Чун аз даруни харбуза воқиф нашуд касе,
Ҳар кас ҳикояте ба тасаввур чаро кунанд? *Абӯисҳоқи Атъима*

2. *таър.* вақфкунӣ, вақф кардан.

То биспурӣ ба ҷонон, кунанд вақф ҷонро,
Воқиф набуд гӯи зоҳид зи шарти воқиф. *Камоли Хуҷандӣ*

3. кафил, мутасаддӣ ва дорандаи молҳои вақф.

Волидааш, ки зани оқила буд, ба мӯҷиби васияти Ҳумоюншоҳ воқифи муомалоти мулкӣ ва молӣ шуда... *«Таърихи Фаришта»*

**ВОҲА** *а.* واحه ободонӣ дар миёнаи биёбон.

**ВОҲИБ** *а.* واهب бахшанда, инъомкунанда.

Воҳиби ҳар моя, ки ҷудеш ҳаст,
Қиблаи ҳар сар, ки суҷудеш ҳаст... *Ҷомӣ*

**ВОҲИБУЛАТИ(Й)Я** *а.* واهب العطیه бахшандаи атоҳо, атобахш.

Ё воҳибулатийя ва ё мӯътиулмурод,
Мо тоқати фироқ надорем аз ин зиёд!
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ВОҲИД** *а.* واحد як, яке, якто, якка, ягона, танҳо.

Дона ин ҷо баҳор мегардад,
Шахси воҳид ҳазор мегардад. *Бедил*

**ВОҲИДА** *а.* واحده *муаннаси* **воҳид.**

Агар дафъаи воҳида дар он об равад, маҷмӯъи аъзову андоми ӯ бисӯзад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВОҲИДАН** *а.* واحداً ба танҳоӣ, якка, танҳо; **воҳидан баъда воҳидин** яке аз паси дигар, паси ҳамдигар, як-як.

Чанд кас аз аъёни абтол ва машоҳири риҷол воҳидан баъда воҳидин пеш омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВОҲИЛИДАН** واهلیدن вогузоштан, вогузор кардан; тарк кардан, ҷудо шудан.

Иллат ояд то баданро бигсилад,
То аносир ҳамдигарро воҳилад. *Румӣ*

**ВОҲИМА** *а.* واهمه 1. тарсу бим, даҳшат, ҳавл.

Баъзеро ба навъе воҳима ва даҳшат ғалаба карда буд, ки на қуввати даранг ва на тоқати ҷанг монда буд. *«Фатҳнома»*

2. тасаввури беасос, ки дар назари кас ягон чизи мудҳишро намоён мекунад, хаёли мудҳиш, ваҳм.

**ВОҲИШТАН** واهشتن *ниг.* **воҳилидан.**

**ВОҲӢ** *а.* واهی суст; бебуньёд, беасл, беасос; бемаъно, бефоида.

Туғрул ба калимоти воҳии эшон фирефта шуда хабар фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар аз маъдалат нишон хоҳӣ,
Шоҳӣ ин асту мобақӣ воҳӣ. *Бедил*

**ВОҶИБ** *а.* واجب 1. бисьёр лозим, зарурӣ, амре, ки ба ҷой овардани он ҳатмӣ ва зарур аст.

Воҷиб набувад ба кас-бар ифзолу карам,
Воҷиб бошад ҳароина шукри ниам. *Рӯдакӣ*

Воҷиб аст, ки дар касби дониш кӯшанд ва фаҳмиданро мӯътабар доранд. *«Нигори дониш»*

**воҷиб дидан** ҳатмӣ ва зарур шумурдан.

Амир Исмоил... ҳоҷатҳои эшонро раво кардӣ ва риояти ҳуқуқи эшонро бар хештан воҷиб дидӣ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

2. ҳақ, музд, мавоҷиб.

Хисрав агар ғамат хӯрад, нола бас аст хидматаш,
Воҷиби човушон диҳанд аз паи ҳою ҳӯйро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ВОҶИБИЁТ** *а.* واجبیات вазифаҳо, маошҳо, муздҳои кор.

Вақти итлоқи воҷибиёти эшон омадааст. *Авфӣ*

**ВОҶИБОТ** *а.* واجبات *ҷамъ* 1. *ҷ.* **воҷиб;** 2. *д.* қонуну қоидаҳои шариат, ки иҷрояш ҳатмист.

**ВОҶИБУДДАФЪ** *а.* واجب الدفع он чи дур кардан ва аз миён бардоштани он ҳатмӣ ва зарурист; *муқ.* **воҷибулманъ.**

Ашрор ду қисманд: яке воҷибуддафъ ва яке воҷибулманъ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ВОҶИБУЛВУҶУД** *а.* واجب الوجود *д.* он ки вуҷуди ӯ ба зоти худи ӯ вобаста аст ва мӯҳтоҷи ғайр нест; худо.

Он мавҷудро, ки вуҷуди ӯ ба худ аст, воҷибулвуҷуд хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**ВОҶИБУЛИЗЪОН** *а.* واجب الاذعان фармоне, ки итоат кардан ба он зарур ва ногузир аст.

... Он гоҳ ба мӯҷиби фармони воҷибулизъон қиём намоем. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз мавқифи хилофат фармони воҷибулизъон содир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВОҶИБУЛМАНЪ** *а.* واجب المنع он чи манъ ва боздоштанаш ҳатмӣ ва зарур аст; *муқ.* **воҷибуддафъ.**

**ВОҶИБӢ** واجبی воҷиб будан, лозим ва зарур будан, ҳатмӣ ва ногузир будан.

Аммо аввалро нашояд, ки андар вай ду ваҷҳ бувад: яке воҷибӣ ва яке мумкинӣ. *Ибни Сино*

**ба воҷибӣ** лоиқ ва сазовор, бояду шояд, чунон ки шояду бояд.

Шаҳобиддин... бебокӣ ва зулми табъии падар ба воҷибӣ медонист. *«Таърихи Фаришта»*

**ВУБОЛ** *а.* وبال *аслаш* **вабол.**

**ВУД(Д)** *а.* ود дӯстӣ, меҳр, муҳаббат.

Хондам онро бар дили аҳмақ ба вуд
Сад ҳазорон бору дармоне нашуд. *Румӣ*

**ВУЗАРО** *а.* وزرا *ҷ.* **вазир.**

Сабоҳ умарову вузарои он давлатхона фароҳам омада маъруз доштанд... *«Таърихи Фаришта»*

**ВУЗӮ** *а.* وضو *д.* таҳорат, шустушӯи пеш аз намоз.

Зоҳид, ки ба хушку тар таҳаккум дорад,
Гаҳ нози вузӯ, гоҳ таяммум дорад,
Ҷуз ришу фашу амомааш чизе нест,
Ин ҳар сар то ба по ҳамин дум дорад. *Бедил*

То як намоз дар хами абрӯи ӯ кунам,
Ҳамдам ба оби дида маро сад вузӯ бувад. *Савдо*

**вузӯ гирифтан** (*ё* **кардан, сохтан**) таҳорат кардан, шустушӯй кардан.

Аҷуз... ибриқ бардошта ба обхона рафт ва вузӯ гирифта дар намоз истод. *«Ҳазору як шаб»*

*Марде... бар лаби ҳавзе вузӯ месохт, дид, ки себе об меовард. «Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ВУЗӮҲ** *а.* وضوح равшанӣ, аёнӣ.

Шавқи маънибаён дар ин ҳангом
Дорад оинан вузӯҳи калом. *Бедил*

Шарҳе навишта, ки матни мухтасари ӯ дар ниҳояти вузӯҳ аст. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ба вузӯҳ пайвастан** равшан шудан, муайян шудан.

Аз сиёқи ин калом ба вузӯҳ мепайвандад, ки қаромита вароп исмоилия тоифаи дигаранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВУКАЛО** *а.* وکلا *ҷ.* **вакил.**

Вукалои рои Ҷонгаръё понсаду сӣ занҷир фил ба расми пешкаш оварда буданд. *«Таърихи Фаришта»*

Вузарои рус бо вукалои машваратхона тариқи қитолро маслиҳат надида, муттафиқулкалима руқъаи сулҳ ва муоҳада ба подшоҳ навиштанд. *Аҳмади Дониш*

**ВУЛД** *а.* ولد *ниг.* **валд.**

**ВУЛОТ** *а.* ولاة *ҷ.* **волӣ** 1.

Баъд аз он волӣ, ки буньёди вуҷуд аз ҷуди ӯст,
Бар халоиқ чун ту волӣ кас надидаст аз вулот. *Анварӣ*

Дар он ҳангом вулот ва ҳуккоми Сорӣ ҳар чи доштанд аз нақд ва ҷинс, ба он ҷо бурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВУЛӮЪ** *а.* ولوع **иштиёқ, хоҳиши зиёд.**

Пайваста гил хӯрдӣ ва бад-он вулӯе азим дошт. *Авфӣ*

Қумрӣ... дар шурби хамр вулӯъ дошта ва қитаоту рубоиёт дар ин матлаб дорад. *«Оташкада»*

**ВУРЕБ||ВИРЕБ** وریب **уреб, каҷ.**

Тавонӣ бар ӯ кор бастан фиреб,
Ки нодон ҳама рост бинад вуреб. *Абӯшакури Балхӣ*

Чу хуршед барзад синон аз нишеб,
Шитоб омад аз рафтан андар виреб. *Фирдавсӣ*

**ВУРУД** *а.* ورود 1. **ворид шудан, дохил шудан, расида омадан.**

Рӯзи дуйӯм аз вуруди амир ҳамроҳи қозиёни истиқболчӣ ба дарбор нишаста будем. *Садри Зиё*

2. **обишхӯр, ҷои обгирӣ ва обхӯрии одамон ва ҳайвонот.**

Чун ки ғалла боз гардад аз вуруд,
Пас фитад он буз, ки пешоҳанг буд. *Румӣ*

Ва аксари ин киштиҳо аз садамати оби баҳр, ки назди вуруди ӯ [ҷонвар] меафтад, ба ҳамдигар бархӯрда мешикананд. *Аҳмади Дониш*

**ВУРУТ** وروت **бурут, мӯйлаб; вурут кардан** а) **бурут тофтан;** б) *маҷ.* **хашм, тафохур ва калонгирӣ кардан.**

Бар ман, эй сангдил вурут макун,
Ноз бар ман ту бо бурут макун. *«Луғати фурс»*

**ВУСЛАТ||ВАСЛАТ** *а.* وصلت *ниг.* **васл.**

Миёни ду амзода вуслат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод. (1) *Саъдӣ*

Гар вуслаташ уфтад ба Маҷнун,
Шояд, ки шавад зи қайд берун. (2) *Шоҳин*

**ВУСМА** وسمه *ниг.* **васма.**

Зи вусма абрувонро кор пардохт,
Ҳилоли идро қавси қузаҳ сохт. *Ҷомӣ*

**вусма кашидан** **ӯсма молидан.**

Шикаста гашта чу пушти ҳилол қомати ман,
Қамони абруи ёрам, ки боз вусма кашид. *Ҳофиз*

**ВУССАД** وسد *ниг.* **буссад.**

Нигори ман ба ду рух офтоби тобон аст,
Лабе чу вуссаду дандонаке чу марворид. *Асадӣ*

**ВУСУЛ** *а.* وصول 1. **восил шудан, расидан, ба ҳам расидан, ба ҳам пайвастан.**

Ҳар ду беморем, ҳоло мешавем аз ҳам ҷудо,
То дигар чун иттифоқ афтад миёни мо вусул. *Салмони Соваҷӣ*

Агар ба кӯи ту бошад маро маҷоли вусул,
Расад ба давлати васли ту кори ман ба усул. *Ҳофиз*

2. **расидан, комьёб шудан, ноил гардидан, ба мақсад расидан; ба даст даровардан.**

Султон Маҳмуд ... баъд аз вусул ба мақсад бифармуд, то дарахтон аз бех бубуриданд. *«Таърихи Фаришта»*

Ва баъд аз вусул муфтахир ва мубоҳӣ буданд. *Аҳмади Дониш*

**ВУСУҚ** *а.* وثوق **эътимод, бовар, итминон.**

Эшон бар ғалаба ва тафаввуқи худ вусуқ доранд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ВУСЪ** *а.* وسع 1. **фарохӣ, кушодӣ, вусъат.**

Гар вусъ расад дар он ду ҷода,
Мирад чи сувору чи пиёда. *Шоҳин*

2. **гунҷоиш.**

...То вусъи имкон дар исори ҷавоҳири маънӣ худро муоф надорад. *Бедил*

3. *маҷ.* **қудрат, тоқат; имкон, имконият.**

Ба қадри вусъ баъзе аз эҳсони туро ҳақгузорӣ тавонам кард. *Авфӣ*

Дафъи эшон дар вусъу тоқати хонон намебуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

То вусъу тавон буд, таҳаммул кардам,
Дигар чӣ кунам, — вусъу тавоной нест. *«Хористон»*

**ВУСЪАТ** *а.* وسعت 1. **васеӣ, фарохӣ, паҳноварӣ, кушодӣ.**

Ба ин вусъат заминро карда дилтанг,
Ки аз вай сар занад гулҳо ба ҳар ранг. *Бадрии Кашмирӣ*

2. *маҷ.* **қудрат, тавоноӣ, доройӣ.**

Ва ба ҳар вақт назди ӯ тараддуд кардӣ ва ин порсӣ ҳам дасттанг буд ва вусъат надошт. *Носири Хисрав*

**вусъати машраб** **фарохии табиат, дилвасеӣ, фароххавсалагӣ, серҳавсалагӣ.**

Шуд ҷаҳон бо ин фарохӣ танг аз тангии зарф,
Вусъати машраб чу бошад, хона саҳро мешавад. *Фонӣ*

Онро, ки нест вусъати машраб дар ин саро,
Дар зиндагӣ ба тангии фардост мубтало. *Соиб*

**ВУСЪАТОБОД** وسعت‌آباد **арсаи васеъ, майдони паҳновар.**

Нӯҳ фалак дар вусъатободи дили девонаам
Ҳамчу халхоле, ки дар пои магас тангӣ кунад. *Бедил*

**ВУФУД** *а.* وفود *ҷ.* **вафд.**

Аё зи сирри ту сӯи фалак расида паём,
В-аё ба шукри ту пеши малак расида вуфуд... *Муиззӣ*

**ВУФУР** *а.* وفور вофирӣ, фаровонӣ, бисьёрӣ, серобӣ.

Ақли мардро ба ҳашт хислат битавон шинохт: аввал ба вуфури рифқ... *«Калила ва Димна»*

Ва мо ба сабаби вуфури мавҷ ва ҷӯшиши баҳр натавонистем, ки аз киштӣ берун оем. *Аҳмади Дониш*

**ВУШМ** وشم бедона, вартиш(к).

Дар ҷанби улуввi ҳимматат чарх
Монандаи вушм пеши чарғ аст. *Абӯсалики Гургонӣ*

**ВУШОҚ** *т.* وشاق ғуломбача, писарбачаи хизматгор; каниз, канизак.

Раҳ аз шаб чу рӯзи бадандеш буд,
Вушоқеюю шамъе равон пеш буд. *Низомӣ*

Намонд аз вушоқони гарданфароз
Қасе дар қафои малик ҷуз Аёз. *Саъдӣ*

**ВУШОҲ** *а.* وشاح *ниг.* **вишоҳ.**

**ВУҚУФ** *а.* وقوف 1. ист, даранг, таваққуф.

Ҳарчанд муддати вуқуфи ӯ мумтад шавад, сафо ва узубати ӯ зиёда гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *огоҳӣ, хабардорӣ, бохабарӣ.*

Бозаргон ба изтироб бархост ва гуфт: Эй азизон, бар ин вуқуф надоштам. *«Нигори дониш»*

Маро ба сирри миёни ту нест ҳадди вуқуф,
Агарчи диққати андешаам зи мӯ гузарад. *Шоҳин*

**вуқуф ёфтан** огоҳ шудан, хабардор гардидан.

Воқеоти эшонро мутолиа мекунам, то бар аҳволи эшон вуқуф ёбам. *Авфӣ*

Зи кас чу вом ситонӣ, умеди ранҷ намояд,
Вуқуф ёфтаам нек бар таомули ӯ ман. *Савдо*

**ВУҚҚИЯ||ВИҚҚИЯ||ВИҚЬЯ** *а.* وقيه вохиди вазн аст, ки баробари дувоздаҳ дирҳам мебошад.

Дар ду сад ман шаҳд як виқья зи хал
Чун дарафкандию дар вай гашт ҳал... *Румӣ*

**ВУҚӮЪ** *а.* وقوع зоҳиршавии ҳар чиз; воқеъшавӣ, рӯйдиҳӣ, содиршавӣ.

Илоҷи воқеа пеш аз вуқӯъ бояд кард,
Дарег суд надорад, чу рафт кор аз даст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Вуқӯи ин ҳодиса ва ҳудуси ин воқеа дар субҳи шанбе дар доруссалтанаи Ҳирот воқеъ шуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**вуқӯъ кардан** зоҳир шудан.

Вуқӯъ кард зи ҳар шохи хушк сад гули тар,
Ба саъи болиши хуршеду эҳтимоми ғамом. *Заҳири Форьёбӣ*

**ВУҲУШ** *а.* وحوش *ҷ.* **ваҳш** 2, **ваҳшӣ** 1.

Вуҳуши саҳро бо вай унс гирифтаанд. *Авфӣ*

Меҳоҳам аз вуҳуш замоне сухан кунам,
Дафъи малол то шавад аз табъи мардумон. *Сайидо*

**вуҳуш ва туюр** ҳайвоноти чорпои ваҳшӣ ва парандаҳои ғайри хонагӣ.

Ҳама олам пур аз вуҳушу туюр,
Чанд бошам ба кирмаке мағрур? *Ҷомӣ*

**ВУҶДОН** *а.* وجدان *ниг.* **виҷдон.**

**ВУҶДОНӢ** وجدانى *ниг.* **виҷдонӣ.**

**ВУҶУБ** *а.* وجوب воҷиб будан, ҳатмӣ ва зарур будан.

Акнун ба гуноҳи худ мӯътарифам ва бар вуҷуби қатли худ гувоҳӣ медиҳам. *«Таърихи Фаришта»*

Вуҷуби садди фоқаи аҳли эҳтиёҷ бар қадри неъмат аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ВУҶУД** *а.* وجود 1. ҳастӣ, мавҷудият; *муқобили* **нестӣ** 1, **адам.**

Як рӯз зи банди олам озод наям,
Як дам задан аз вуҷуди худ шод наям;
Шогирдии рӯзгор кардам бисьёр,
Дар кори ҷаҳон ҳанӯз устод наям. *Хайём*

Надидам ин ҳама ҳосил зи рӯзгори вуҷуд
Ҷуз ин қадар, ки ба шоми адам фуру рафтам. *Шоҳин*

**вуҷуд пазируфтан** ба вуҷуд омадан, пайдо шудан, ҳастӣ қабул намудан.

Туро маҳалли худоист дар сухан, ки ҳаме
Ба ту вуҷуд пазирад сухан, ки дар адам аст. *Носири Хисрав*

**ба вуҷуд омадан** пайдо шудан; рӯй додан, ба амал омадан.

Кунун, ки дар чаман омад гул аз адам ба вуҷуд,
Бунафша дар қадами ӯ ниҳод сар ба суҷуд. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* бадан, ҷисм, ҷусса, пайкар.

Набуд чангу рубобу набиду уд, ки буд
Гили вуҷуди ман оғуштаи гулобу набид. *Ҳофиз*

Бигдохт зи сӯзи дил вуҷудам,
В-аз авҷи фалак гузашт дудам. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **бо вуҷуди ... катъи назар аз ...**

Бо вуҷуди бенавоӣ рӯ сиёҳ бодам чу маҳ,
Гар қабули файзи хуршеди баландахтар кунам. *Ҳофиз*

**бо вуҷуде ки** агарчи, қатъи назар аз он (ин) ки... бошад ҳам; бо он ки...

Чӣ балоҳо зи ту, эй дидаи гирьён, дидам,
Бо вуҷуде ки зи ёрони муайян будӣ. *Мушфиқӣ*

**бо вуҷуди он** (ё **ин**) **ки** *ниг.* **бо вуҷуде ки.**

Аз сияҳбахтӣ нашуд равшан чароғи ман шабе,
Бо вуҷуди он ки барқи оҳам аз гардун гузашт. *Махфӣ*

Бо вуҷуди он ки аз гул доғҳо бошад маро,
Хори хорӣ дар ҷигар аз гулситон дорам ҳанӯз. *Сайидо*

**ВУҶӮҲ** *а.* وجوه *ҷамъ* 1. *ҷ.* **ваҷҳ** 2, 3, 4, 5; 2. аъён; сардорон, саркардагон.

Пас вуҷӯҳ ва меҳтарон ва бузургони Бухоро ба наздики ӯ рафтанд ва меҳтарони Суғд низ ба Марв рафтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Баҳодур ва дигар умаро ва сардорон ва аъён ва вуҷӯҳи сипоҳ мутаваҷҷеҳи ҳисор шуд[анд]. *«Равзат-ус-сафо»*

**ВУҶӮҲУЛАЙН** *а.* وجوه‌العين пул ва моли мавҷуда, нақдина.

Хироҷи вуҷӯҳулайни баъзе мавозеъ чунон муқаррар шуда, ки ба вақти иртифооти сайфӣ бидиҳанд монанди Бағдод ва ғайрэ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ВӮХШУР** وخشور *ниг.* **вахшур.**

# Г

Г харфи чорӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ—ҳарфи گ ; *ниг.* **гоф** I.

**ГАБАР** گبر санге, ки аз он дег, табақ, коса ва амсоли он метарошиданд.

З-ин биёбон басе туро беҳтар
Хонаву оби сарду деги габар. *Саноӣ*

**ГАБЗ** گبز қавӣ; ситабр, ғафс.

Дар фалон беша дарахте ҳаст сабз,
Бас баланду пахну ҳар шохеш габз. *Румӣ*

**ГАБЗӢ** گبزی ситабрӣ, дуруштӣ, ғафсӣ.

Бо чунин габзии ҳафт андоми зафт
Аз шикофи дар бирун ҷастанд тафт. *Румӣ*

**ГАБР** I گبر оташпараст, пайрави дини Зардушт, зардуштӣ.

Агар сад сол габр оташ фурӯзад,
Ба як дам, к-андар он афтад, бисӯзад. *Саъдӣ*

Дар таворих чунон мастур аст, ки панҷ ҳазор сол салтанат ба габрону муғон тааллуқ дошт.
*Ҷомӣ*

**ГАБР** II گبر як навъ *либоси* ҷангӣ, ки бо пахта ва абрешим пур ва лаганда шуда аст; хафтон, қазоганд.

Яке габр пӯшид Золи далер
Ба ҷанг андаромад ба кирдори шер. *Фирдавсӣ*

**ГАБРАГӢ** گبرگی оташпарастӣ.

... Ки дини Масеҳо надорад дуруст,
Раҳи габрагӣ дораду Жанду Уст. *Фирдавсӣ*

**ГАБРӢ** گبری габр будан, оташпараст будан; оташпарастӣ.

Масҷидҳо бино кард ва осори куфр ва расми габрӣ бардошт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ГАВ** I گو *ниг.* **гов.**

**ГАВ** II گو чуқурии чоҳмонанд, гавдол, мағоқ; *муқ.* **гавд.**

Ҳамчу об аз машк боридан гирифт,
Дар гаву дар ғорҳо маскан гирифт. *Румӣ*

Ёрон ҳама рафтанд зи айёми ҳаводис,
Афсӯс, ки ман дар гави айём бимондам. *Анварӣ*

**ГАВАЗН** گوزن гови кӯҳӣ, ки шохҳои баланди панҷадори дароз дорад.

Диловар шуд он мардуми нодалер,
Гавазн андаромад ба болини шер. *Фирдавсӣ*

Ба нахҷиргаҳ шер кардӣ шикор,
Зи гӯру гавазнаш набудӣ шумор. *Низомӣ*

**ГАВД** گود чуқурӣ, мағоқ; *муқ.* **гав** II.

Наздики он чоҳҳо кӯҳпораест, ки бад-он мавзеъ гавдҳо дар санг афтодааст. *Носири Хисрав*

Ду сӯрох дар он буд, ки об берун меомад ва ҳамон ҷо дар гавде меистод. *Носири Хисрав*

**ГАВДАР||ГАВДАРА** گودر || گودره навъе аз мурғобӣ.

Қафи юз пур мағзи оҳубара,
Ҳама ҷанги шоҳин дили гавдара. *Унсурӣ*

**ГАВЗ** گوز ҷавз, чормағз.

Он ҷо-ки путк бояд, хоиск беҳудаст,
Гавз аст ҳоҷа, сангинмағз, оҳанинсифол. *Мунҷик*

Мағз он замон диҳад, ки варо бишкананд гавз,
В-аз ҷӯш дег чарбию каф бар сар оварад. *Ломеӣ*

◇ **гавз бар гунбаз афшондан** *киноя аз* кори бефоида кардан.

Ту бо ин сипаҳ пеши ман рондӣ,
Ҳаме гавз бар гунбаз афшондӣ. *Фирдавсӣ*

**гавз дар гунбад мондан** ба кори номумкин кӯшидан, ба кори ношуданӣ даст задан.

Ту гуфтӣ гавз дар гунбад ҳамемонд
Ва ё дар бодия киштӣ ҳамеронд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ГАВЗБОЗ** گوز باز ҷавзбоз, чормағзбоз, касе, ки чормағзбозӣ мекунад.

Гавзбози чарх чун тифлон ба ид аз баҳри он-к
Гавз маҳ кардасту гавз аз ахтарон ангехта.
*Хоқонӣ*

**ГАВЗБУН** گوزبن дарахти чормағз.

**ГАВЗОБ** گوزاب ош, ки аз гӯшту чормағзу нахӯду биринҷ тайёр карда мешавад.

Натвон сохт аз каду гавзоб,
Н-аз рикоша ҳомаи санҷоб. *Унсурӣ*

**ГАВЗОДА** گوزاده паҳлавонзода, қаҳрамонзода, он ки аз нажоди қаҳрамонону паҳлавонон аст.

Аз Эрон ҳар он кас ки гавзода буд,
Далеру хирадманду озода буд. *Фирдавсӣ*

**ГАВОЖА** گواژه 1. таъна, сарзаниш.

Гавожа, ки хасташ саранҷом ҷанг,
Яке хӯи зишт аст, аз ӯ дор нанг.
*Абӯшакури Балхӣ*

2. мазоҳ, масхара.

Гавожа басе боядат бо фисӯс,
На марди дирафшию гӯполу кӯс. *Фирдавсӣ*

**гавожа задан** а) таъна задан; б) мазоҳ ва масхара кардан.

Қасеро куҷо мағз бошад басе,
Гавожа набояд задан бар касе. *Фирдавсӣ*

**ГАВОЗ||ГУВОЗ** گواز чӯбдаст; халачӯби говрон, таёқе, ки бо он гов, хар ва дигар ҳайвоноти чорпоро меронанд.

Дӯстонро биёфтӣ ба мурод,
Сари душман бикӯфтӣ ба гавоз. *Фаррухӣ*

**ГАВОЛИДАН** گوالیدن *ниг.* **гуволидан.**

**ГАВОНПАҲЛАВОН** گوان‌پهلوان паҳлавони гавон, паҳлавони паҳлавонон, паҳлавони бузург (таркиби чаппа монанди шоҳаншоҳ, ки шоҳи шоҳон гуфтан аст).

Гавонпаҳлавоне бувад зӯрманд
Ба бозу, ба зӯру ба боло баланд. *Фирдавсӣ*

**ГАВОНҶӢ** گوانجی далер, паҳлавон; сардори паҳлавонон, сипаҳсолор.

Ба даргоҳи шоҳат миёнчӣ манам,
Ки дар шаҳри Эрон гавонҷӣ манам. *Фирдавсӣ*

**ГАВОРА** گواره сабади мевакашонӣ, сабади ангиштдкашонӣ; *муқ.* **кавора** 1.

Гар бихоҳӣ ниёзи нӯшидан,
Ту ҳаме об дар гавора кунӣ? *«Луғати фурс»*

**ГАВПОРА** گوپاره гала, подаи гову говмеш ва ғ.

Вой аз он ово, ки гар гавпора он ҷо бигзарад,
Бифганад нозода бачча, бозгирад зода шер.
*Мунҷик*

**ГАВҲАР** گوهر **1.** марворид; санги қиматбаҳо.

Гавҳар чу тавон зи кон гирифтан,
Сустӣ бувад аз дукон гирифтан. *Ҷомӣ*

Оқибат аз гирья меояд муроди дил ба даст,
Ғарқи ашкам з-он ки гавҳар ҷуз дар оби шӯр нест.
*Мушфиқӣ*

**гавҳари манзум** а) гавҳари ба ришта кашидашуда; б) *маҷ.* шеъри мавзун ва равон.

Ҳофиз ин гавҳари манзум, ки аз табъ ангехт,
Асари тарбияти Осафи сонӣ донист. *Ҳофиз*

**гавҳари ноб** гавҳари тозаю мусаффо ва холис.

Миёнаш аз камар гардида бетоб,
Чу тори нозуке, к-аз гавҳари ноб. *Ҳозиқ*

**гавҳари сероб** гавҳари рахшон.

Ташнаро қатра беҳ аз гавҳари сероб бувад,
Дастхушк аст садаф пеши ақиқи яманӣ. *Сайидо*

**гавҳари фард** гавҳари якдона, марвориди холиси софи ягонаву танҳои даруни садаф.

Эй хоҷа, мапиндор, ки мо гавҳари фардем,
В-ин ҳуққаи фирӯзаи гардун садафи мост. *Ҳилолӣ*

**гавҳари фурӯзон** гавҳари тобон; **гавҳари шабфурӯз** гавҳаре, ки дар шаб метобад, нур медиҳад; гавҳари аълосифат.

Қиссаи ишқ худ равад пеши фусурдагон, вале
Сангтарош кай харад гавҳари шабфурӯзро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гавҳари шабчароғ** гавҳари дурахшони қиматбаҳо, ки шабона равшан метобад.

Бар-он ҳар яке гавҳари шабчароғ
Дурахшанда ҳар як чу дар шаб чароғ. *Хоҷу*

**гавҳари якдона** марвориди яккаву ягона дар садаф буда; дурри беназир.

Мадори нуктаи биниш зи холи туст маро,
Ки қадри гавҳари якдона ҷавҳарӣ донад. *Ҳофиз*

**гавҳари якто** гавҳари қиматбаҳо, гавҳари бемонанд.

Чаро ин гавҳари якто ва ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо баробар мекунӣ? *Садри Зиё*

**2.** *фалс.* асл, зот, асли ҳар чиз, сиришт; *муқобили* **араз** 1.

Банӣ-одам аъзои якдигаранд,
Ки дар офариниш зи як гавҳаранд,
Чу узве ба дард оварад рӯзгор,
Дигар узвҳоро намонад қарор. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* нажод, насаб.

Ҷавон буду аз гавҳари паҳлавон,
Хирадманду бедору равшанравон. *Фирдавсӣ*

Гар ту ба табор фахр дорӣ,
Ман мафхари гавҳару таборам. *Носири Хисрав*

Тоҷи шоҳӣ талабӣ, гавҳари зотӣ бинамо,
В-ар худ аз гавҳари Ҷамшеду Фаридун бошӣ.
*Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* фарзанд.

Манзур кунӣ ба манзари хеш,
Пайванд диҳӣ ба гавҳари хеш. *Ҷомӣ*

**5.** *киноя аз* сухани мавзуни фасеҳ ва балеғ.

Шаҳ маро зар доду гавҳар додамаш бар ҷои зар,
Он кароматро мукофо барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

Аз он ҳарф бозортезӣ кунам,
Зи лаб гавҳари розрезӣ кунам. *Ҷомӣ*

**6.** *маҷ.* ашк, оби дида.

Мафрӯш, дида, арзон гавҳар ба хотири дил,
Ёрон раво надоранд бар дӯстон зиёнро. *Махфӣ*

**7.** *маҷ.* дандон.

Ба гоҳи ханда намоӣ ҳаме ду саф гавҳар,
Туро ст гавҳару чашми ман аст гавҳарбор.
*Қамарӣ*

Туро ст лаъли шакарбору дар миён гавҳар,
Миёни лаъл чаро кардаӣ ниҳон гавҳар.
*Заҳири Форьёбӣ*

◇ **гавҳари биниш** *киноя аз* чашм.

Фурӯғи гавҳари биниш гирифтааст ғубор,
Тамизи мардуми ин рӯзгор дар гӯш аст. *Соиб*

**гавҳари пок** тани соф, бадани беайб; **гавҳари шабтоб** *киноя аз*ситора.

Чарх пур гавҳари шабтоб шуд аз гирьяи мо,
Моҳ дар ҳола ба гирдоб шуд аз гирьяи мо. *Соиб*

**гавҳар суфтан** а) сӯрох кардани гавҳар барои ҳамоил, ки асбоби зинат аст.

Кӣ сурате, ки ба умре нигошт, худ бис(у)турд,
Кӣ гавҳаре, ки басе сол суфт, худ биш(и)каст?
*Анварӣ*

б) *киноя аз* сухани балеғ ва фасеҳи бикр гуфтан.

Чунон дилро, ки шарҳаш бо ту гуфтам,
Ба васфаш гавҳари асрор суфтам. *Ҷомӣ*

**гавҳари нукта суфтан** *киноя аз* нуктасанҷӣ, мӯшикофӣ кардан дар сухан.

Ҳар касе мӯҷиби дигар мегуфт,
Гавҳари нуктаи дигар месуфт. *Ҷомӣ*

**гавҳар бастани мавҷи васл** *киноя аз* фарзанддор шудан.

**ГАВҲАРАФШОН||ГАВҲАРФИШОН** گوهرافشان||گوهرفشان

**1.** афшонандаи гавҳар, гавҳарпош.

Арбоби ҷудро кафи гавҳарфишон намонд,
Дасти кушодае ба муҳиту ба кон намонд. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* фасеҳзабон, хушкалом, ширингуфтор.

Бифармуд, то гавҳарафшон дабир
Қасабро дурафшон кунад бар ҳарир. *Хоҷу*

**гавҳарафшон кардан** гавҳарпошӣ кардан; *киноя аз* некӣ кардан, файз расондан.

Тамошои дарьёи Хазрон кунам,
Зи ҷуръа бар он гавҳарафшон кунам. *Низомӣ*

**ГАВҲАРБОР** گوهربار борандаи гавҳар, гавҳарафшон; *маҷ.* ашкбор, ашкрез.

Лаъли ӯ дар ханда ҳар боре ки шаккарбор гашт,
Дар баробар чашми ман аз гирья гавҳарбор буд.
*Ҷомӣ*

Ҳиммате, Махфӣ, дар ин водӣ, ки аз таъсири ишқ
Дар бағал дорад баҳоре чашми гавҳарбори мо.
*Махфӣ*

**ГАВҲАРИН** گوهرين аз гавҳар сохташуда; он чӣ бо гавҳар ороста ва ҷавоҳиркорӣ шудааст.

Ҳама гавҳарин сохт заррин ситом,
Булӯрин табақ, балки беҷода ҷом. *Низомӣ*

◇ **гавҳарин шамъдон** *кинояаз* осмон.

Дар-ин буд, к-аз гавҳарин шамъдон
Забона зад ин шамъи оташфишон. *Хоҷу*

**ГАВҲАРКАШ** گوهركش 1. кашанда ва кашонандаи гавҳар, бо худ баранда ва ё оварандаи гавҳар; 2. дастпона.

Зи баҳри соиди шоҳ абр сохт гавҳаркаш,
Ки қатра дурри хушоб асту сабза шибҳи давол.
*Рафеи Лунбонӣ*

◇ **лаъли гавҳаркаш** *кинояаз* лаби латифсухан, ширинсухан.

Гуҳарбор шуд лаъли гавҳаркашаш,
Шакаррез шуд шаҳди шаккарвашаш. *Хоҷу*

**ГАВҲАРНИГОР** گوهرنگار бо ҷавоҳирот оросташуда, бо гавҳар зебу зинат додашуда.

Сари моҳ бо афсари зарнигор,
Сари шоҳ бо тоҷи гавҳарнигор. *Фирдавсӣ*

Бирун омад аз дар ҳазорон савор
Қабову кулаҳ зарру гавҳарнигор. *Ҷомӣ*

Кунҷи зовияи меҳнатзадагон дар баробари айвони гавҳарнигор ба ҳеҷ барнаёяд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**теғи гавҳарнигор** шамшери бо гавҳар зинатъёфта; *кинояаз* нури офтоб.

Чу хуршед бо теғи гавҳарнигор
Бирун омад аз қуббаи зарнигор... *Хоҷу*

**ГАВҲАРОГИН** گوهرآگين ҷавҳаркорӣ шуда, бо ҷавоҳир оросташуда, гавҳар шинондашуда.

Баромуда гавҳар ба мушкин каманд,
Фурӯ ҳишт бар гавҳарогин паранд. *Низомӣ*

**ГАВҲАРФИШОН** گوهرفشان *ниг.* **гавҳарафшон.**

**ГАВҲАРФУРӮШ** گوهرفروش 1. касе, ки бо харидуфурӯши ҷавоҳирот машғул аст, ҷавҳарӣ.

Бедил, зи ҷӯши обилаат дар раҳи талаб
Гавҳарфурӯш шуд садафи гӯши нақши по. *Бедил*

2. *кинояаз* шоири нуктасанҷ.

Гирифтам, сари тезҳушон манам,
Шаҳаншоҳи гавҳарфурӯшон манам. *Низомӣ*

**ГАВҲАРЧИН** گوهرچين ҷамъоварандаи гавҳар; ◇ **гавҳарчин шудан** *кинояаз* суханҳои дилнишин ва латиф гуфтан ё шунидан.

То чу шаккар бар дилаш ширин шудӣ,
В-аз лаби гӯёш гавҳарчин шудӣ. *Ҷомӣ*

**ГАВҲАРӢ** گوهری 1. ҷавоҳирфурӯш; гавҳаршинос.

Қадри зар заргар шиносад, қадри гавҳар — гавҳарӣ. *Зарбулмасал*

2. аз гавҳар сохташуда, гавҳарин; 3. гавҳармонанд, дорои равшанӣ ва обу ранги гавҳар.

Махмури туам, ба дасти ман деҳ
Он ҷоми шароби гавҳариро. *Шамси Табрезӣ*

**ГАДАК** گدک хӯроки ҳасибмонанд, ки дар пораҳои шиканбаи гӯсфанд биринҷу гӯшт пур карда медӯзанд ва мепазанд.

Бомдодон чу тариди гадаку поча зананд,
Мебаранд аз паи он каллаву гипо дар кор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ГАДО** گدا 1. касе, ки барои рӯзгузаронии худ аз дигарон чизе металабад, соил.

Ишқ асту бас, ки дар ду ҷаҳон ҷилва мекунад,
Гоҳ аз либоси шоҳу гаҳ аз кисвати гадо. *Ҷомӣ*

Ҳангоми тангдастӣ дар айш кӯшу мастӣ,
К-ин кимиёи ҳастӣ Қорун кунад гадоро. *Ҳофиз*

2. *кинояаз* ошиқ.

Чун Ҳилолиро ба хоки остонаш дид, гуфт:
Ин гадоро бин, ки бас олиҷаноб афтодааст. *Ҳилолӣ*

3. фақир, камина, банда (аз рӯи хоксорӣ дар ҳаққи худ гуфта мешавад).

Ҳазор нома навиштам мани гадо, лекин
Яке ба ҳазрати султон намерасад, чӣ кунам?
*Ҳилолӣ*

4. *кинояаз* муқим, сокин, бошанда.

Дар ақди байъи сарое мутараддид будам, ҷуҳуде гуфт: Бихар, ки ман аз гадоёни ин маҳаллатам. *Саъдӣ*

**ГАДОЁНА** گدايانه чизе, ки ба гадо медиҳанд.

Мо гадоёна аз ин дар хостем,
Варна аз амвол бепарвостем. *Румӣ*

**ГАДОЗОДА** گدازاده фарзанди гадо.

Шунидам, ки вақте гадозодае
Назар дошт бо подшаҳзодае. *Саъдӣ*

**ГАДОПЕША** گداپيشه касе, ки шуғл ва касбу кораш гадоист, гадоикунанда; *маҷ.* шилқин.

Агар дасти ҳиммат бидорӣ ба кор,
Гадопеша хонандату пухтахор. *Саъдӣ*

**ГАДОРӮ(Й)** گدارو(ی) гадосимо; *маҷ.* гадохулқ, гадорафтор; берӯй, бешарм.

Гар гадо гаштам, гадорӯ кай шавам?
В-ар либосам кӯҳна гардад, ман навам. *Румӣ*

**ГАДОСИФАТ** گداصفت гадохислат, гадорафтор.

**ГАДОСИФАТӢ** گداصفتی гадохислатӣ, ҳолати гадоӣ, тарзу рафтори гадоёна.

Ғуломи ҳиммати он ринди офиятсӯзам,
Ки дар гадосифатӣ кимиёгарӣ донад. *Ҳофиз*

**ГАДОТАБЪ** گداطبع касе, ки табъан гадост; берӯй.

Муаллими куттоберо дидам дар диёри Мағриб: туршрӯй ва мардумозор, гадотабъ ва нопарҳезгор.
*Саъдӣ*

**ГАДОЧАШМ** گداچشم чашмгурусна, ҳарис, пастназар, нодида, касе, ки ба моли касон чашм медӯзад, умедвору ҳариси моли дигарон.

**ГАДОЧАШМӢ** گداچشمی чашмгуруснагӣ, ҳарисӣ, пастназарӣ, нодидагӣ.

Ин гадочашмию ин нодидагӣ
Аз гадоии туст, н-аз бегларбегӣ. *Румӣ*

**ГАДОЙ** گدائی гадо будан, ҳолат ва амали гадо.

Агар ҷавр дар подшоҳӣ кунӣ,
Пас аз подшоҳӣ гадоӣ кунӣ. *Саъдӣ*

Чун гадоӣ чизи дигар нест, ҷуз хоҳандагӣ,
Ҳар кӣ хоҳад, гар Сулаймон асту гар Қорун,— гадост. *Анварӣ*

**ГАДЬЯ** گدیه *ниг.* **гидья.**

**ГАДЬЯПАРАСТ** گدیه‌پرست *ниг.* **гидьяпараст.**

**ГАЖДУМ** گژدم *шакли дигари* **каждум.**

Гар мунофиқ хонияш ин номи дун,
Ҳамчу гаждум мехалад андар дарун. *Румӣ*

**газ** گز *асоси замони ҳозираи* **газидан.**

**ГАЗ I** گز олати чӯбӣ ва ё оҳании ченкунии масофа, матоъ ва ғ., ки дарозиаш 91,5 см мебошад.

Зери девори ҳисор бирасиданд ва миқдори панҷоҳ газ ҷой сӯрох карданд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Бахраи ту з-ин ҷаҳон, чун доманат гирад аҷал,
Даҳ газе карбосу лахте хишту чӯбу бӯрьёст. *Муиззӣ*

**ГАЗ II** گز **1.** бутта ё дарахти хурд, дорои хӯшаҳои гулҳои гулобиранг, баргҳояш монанди барги сарв мебошад, тамариск.

Агар бад кунӣ, чашми некӣ мадор,
Ки ҳаргиз наёрад газ ангур бор. *Саъдӣ*

**2.** тири бепару пайкон, ки ду нӯги он борик буда, миёнаш ғафс аст.

Таҳамтан газ андар камон ронд зуд,
Бар он сон, ки Симурғ фармуда буд. *Фирдавсӣ*

**ГАЗАНД** گزند осеб, зарар, зиён.

Чу боло барорад гиёҳе баланд
Сари сарвро бошад аз вай газанд. *Низомӣ*

Ҳар газанде, ки тавонӣ, ба душман марасон, ки бошад, ки вақте дӯст гардад. *Саъдӣ*

**газанд хостан** бадӣ ва бадхоҳӣ кардан, зиён расонидан.

Кунун то яқинат нагардад гуноҳ,
Ба гуфтори душман газандаш махоҳ. *Саъдӣ*

**ГАЗАР** گزر сабзӣ, бехӣ, зардак.

Аз газар в-аз себу беҳ, аз гирдакон
Лаззати дӯшоб ёбӣ ту аз он. *Румӣ*

**ҳалвои газар** ҳалвои сабзигӣ.

Шӯри ҳалвои шакар мефитадам андар сар,
Шакли ҳалвои газар мебарадам дил аз кор. *Абуисҳоқи Атъима*

**ГАЗИД||ГАЗИТ||ГИЗЬЯТ** گزید||گزیت **1.** боҷу хироҷ, андоз.

Шаҳаншоҳи Эрон чу дид он шигифт,
Хироҷу газид аз ҷаҳон баргирифт. *Фирдавсӣ*

**2.** андозе, ки аз аҳолии ғайри дини ҳукмрони мамлакат гирифта мешуд; ҷизья, андози саронаи махсус, ки дар мамлакатҳои исломӣ аз тобеони динҳои дигар гирифта мешуд.

Гаҳаш хоқон хироҷи Чин фиристад,
Гаҳаш қайсар газити дин фиристад. *Низомӣ*

Чу пирӯзии шоҳатон бишнавед,
Газите ба озарпарастон диҳед. *Дақиқӣ*

**ГАЗИДАН** گزیدن **1.** ба чизе дандон задани инсон ва ё ҳайвон; **2.** неш задани ҷонварон, ҳашарот.

**ГАЗИТ** گزیت *ниг.* **газид.**

**ГАЗОВАНГОН** گزاونگان бо шитоб, бо таъҷил; **газовангон рафтан** бо шитоб рафтан.

Моҳ з-он меравад газовангон,
То кунад даври хонаи ту тавоф. *Авҳадӣ*

**ГАЗОИДАН** گزائیدن **1.** *ниг.* **газидан** 1.

Гар шери шарза нестӣ, эй фазл, кам шикар,
В-ар мори гурза нестӣ, эй ақл, кам газой! *Масъуди Саъд*

**2.** *маҷ.* газанд расондан, озор додан, ранҷондан, осеб расонидан.

Қист, к-аш васли ту надорад суд,
Қист, к-аш фурқати ту нагзояд? *Дақиқӣ*

Гарам роҳат расонӣ в-ар газой,
Муҳаббат бар муҳаббат мефазой. *Саъдӣ*

**ГАЗОФ** گزاف *ниг.* **гизоф.**

**ГАЙҲОН||ГЕҲОН** گیهان дунё, ҷаҳон, олам.

Қофу нун буда сутурван аз ҳазорон сол боз,
Зода фарзанде, ки шоҳаншоҳи гайҳон омада. *Хоқонӣ*

**ГАЙҲОНХИДЕВ||ГЕҲОНХИДЕВ** گیهان‌خدیو худованди ҷаҳон, молики олам, худо.

Чу бифрефт Чӯбинаро наррадев,
Куҷо бинад ӯ роҳи гайҳонхидев.
Ҳар он дил, ки аз оз шуд дардманд,
Наёяд панди хирад судманд. *Фирдавсӣ*

**ГАЛ(Л)А** گله гурӯҳ, даста; рама.

Дигар сӯ Сарахсу биёбон ба пеш,
Гала гашта бар дашт оҳуву меш. *Фирдавсӣ*

**ГАЛ(Л)АБОН** گله‌بان шубон, чӯпон, нигаҳбони рамаи чорпоён, подабон.

Шунидам, ки Дорои фаррухтабор
Зи лашкар ҷудо монд рӯзи шикор.
Давон омадаш галлабоне ба пеш,
Шаҳаншаҳ баровард туғлуқ зи кеш. *Саъдӣ*

**ГАЛ(Л)АБОНӢ** گله‌بانی шубонӣ, чӯпонӣ, подабонӣ.

Маро галлабонӣ ба ақл асту рой,
Ту ҳам галлаи хеш дорӣ ба пой. *Саъдӣ*

**ГАЛ(Л)АСОҲИБӢ** گله‌صاحبی соҳиб ва молики рама будан, бадавлатӣ.

Уфтодам мани биёбонӣ
Аз галасоҳибӣ ба чӯпонӣ. *Низомӣ*

**ГАМАСТ** گمست ҷамаст, як навъ санги камарзиш, чизи беарзиш.

Миёни хоҷаву тӯву миёни хоҷаву ман
Тафовут аст чунон чун миёни зарру гамаст. *Фаррухӣ*

**ГАНГ** گنگ **1.** каҷ, хамида, кӯзпушт.

... Ки бубинӣ пас аз ин аз қибали хизмати ту
Пушти аъдои ту чун пушти ҳамоил шуда ганг. *Саноӣ*

2. *номи* бутхонае дар Туркистон; *номи* сарои қадиме дар Туркистон.

Чунин то расиданд наздики Ганг,
Ки он буд хуррам сарои даранг. *Фирдавсӣ*

3. номи дарьё дар Ҳиндустон.

Абр шуд наққоши Чину бод шуд аттори Рум,
Боғ шуд айвони нуру роғ шуд дарьёи Ганг.
*Манучеҳрӣ*

**ГАНГАЛ** گنگل ҳазл, мазох, масхара.

Бода мехӯрдему гангал мезадем
З-аввали шаб то ба вақти субҳдам. *Низорӣ*

**ГАНД** گند 1. ганда, бад (дар бораи бӯй).

Сир арчи ҳамтавила чу савсан бувад ба ранг,
Ғаммози бӯю ранг бувад бӯи ганди ӯ. *Хоқонӣ*

2. бӯи бад.

Хирадмандеро, ки дар зумраи аҷлоф сухан бибандад, шигифт мадор, ки овози барбат бо ғалабаи духул барнаёяд ва бӯи анбар аз ганди сир фурӯ монад. *Саъдӣ*

[Язид бинни Меҳлаб] ... пас чун наздики Гургон расид, ганде ва бӯи нохуш ба машоми ӯ расид. *«Таърихи Табарӣ»*

**ГАНДА** گنده 1. бадбӯй, гандида, вайроншуда.

Паёмаш чу бишнид шоҳи Яман,
Бипажмурд чун з-оби ганда саман. *Фирдавсӣ*

Агар аблаҳе мушкро ганда гуфт,
Ту маҷмӯъ бош, ӯ пароканда гуфт. *Саъдӣ*

2. *бад.*

**ГАНДАМАҒЗ** گنده‌مغز 1. ҳарзагӯй; 2. дурушт, кաҷхулқ, бадхулқ; 3. саркаш, мутакаббир, мағрур.

Гар набудӣ ҷазби муши гандамағз,
Айшҳо кардӣ даруни об ҷағз. *Румӣ*

**ГАНДАМАҒЗӢ** گنده‌مغزی 1. ҳарзагӯӣ; 2. дуруштӣ, бадхулқӣ; каҷбаҳсӣ; 3. саркашӣ, мутакаббирӣ, мағрурӣ.

Агар меравад дар пиёз ин сухун,
Чунин аст гӯ, гандамағзӣ макун. *Саъдӣ*

**ГАНДАНО** گندنا сабзае аз ҷинси пиёз ва сир.

Фалак, бин, чун манеро чун даға дод,
Ки райҳонам намуду гандано дод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дар ҳаволии он [суфра] анвои буқул диданд, илло сиру гандано. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ганданоро аз газар шинохтан** *киноя аз* фарқ карда тавонистани неку бад, даъвои бофаҳмӣ кардан.

Ғолибан мо ақл дорем ин қадар,
Ганданоро мешиносем аз газар. *Румӣ*

**ГАНДАПИР** گنده‌پیر зани пири солхӯрдаи фартут.

Гандапире бад-ин ҳама зиштӣ
Хидмати Нӯҳ карда дар киштӣ. *Заҳири Форьёбӣ*

Бидидаш намоён ба сад дору гир,
Ки будаст манкӯҳа он гандапир. *Савдо*

**ГАНДИДАН** گندیدن 1. вайрон шудан, фосид шудан; 2. бӯй гирифтан, бадбӯ шудан.

Молашон оби ҳавзу эшон сер,
Гандад об, ар ба ҳавз монад дер. *Низомӣ*

**ГАНДУМ** گندم навъе аз ғаллаҷоҳа, ки ғизои асосии инсон аст ва аз он нон ва хӯрокҳои гуногун тайёр мекунанд.

Падарам равзаи ризвон ба ду гандум бифурӯхт,
Нохалаф бошам, агар ман ба ҷаве нафрӯшам.
*Ҳофиз*

**ГАНДУМГУН** گندم‌گون гандумранг, сабзина, касе, ки рангаш аз офтоб каме тира ва ба ранги гандум шудааст.

Рӯи гандумгун намуду ҷони ман як ҷав фурӯхт,
Бо кӣ гӯям ҷаври он гандумнамои ҷавфурӯш.
*Камоли Хуҷандӣ*

Холи мушкин, ки бад-он орази гандумгун аст,
Сирри он дона, ки шуд раҳзани одам, бо ӯст.
*Ҳофиз*

**ГАНДУМНАМО** گندم‌نما : **гандумнамои ҷавфурӯш** *киноя аз* касе, кӣ чизеро мухолифи ҳақиқат нағз ва дуруст нишон медиҳад; фиребгар, сохтакор, қаллоб.

Ҳама гандумнамои ҷавфурӯшанд,
Гаҳе дар оҳу гоҳе дар хурӯшанд. *Бадрии Кашмирӣ*

**ГАНҶ** گنج хазинаи тилло, нуқра ва ҷавоҳирот, ки дар ҷое пинҳон карда шудааст.

Дирамдоре, ки ӯ соҳибкарам нест,
Агар сад ганҷ дорад, мӯҳтарам нест. *Хилолӣ*

Дари ганҷи мурод ҷуз ба калиди ранҷ натавон кушод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ганҷи деворбаст** ганҷи дар мағзи девор пинҳон кардашуда.

Ба уммеди он ганҷи деворбаст
Барандохт динори худро зи даст. *Низомӣ*

◇ **Ганҷи Арӯс** номи ганҷи аввал аз ҳашт ганҷи Хисрави Парвез, ки ҷамъкардаи худи ӯ будааст.

Нахустин, ки бинҳод «Ганҷи Арӯс»,
Зи Чину зи Бартосу аз Ҳинду Рус... *Фирдавсӣ*

**Ганҷи Афридун** (*ё* **Фаридун**) номи як навои мусиқӣ.

Зи нақди ишқ агар холӣ бувад ҷайб,
Чӣ суд аз «Ганҷи Афридун»-ам, эй дӯст! *Ҷомӣ*

**Ганҷи Афросиёб** номи ганҷест, ки гӯё Афросиёб ниҳода буд ва Парвез онро ёфтааст ва он ганҷи чаҳорум аз ҳашт ганҷи Хисрави Парвез аст.

Дигар номвар «Ганҷи Афросиёб»,
Ки касро набуд он ба хушкиву об. *Фирдавсӣ*

**Ганҷи Бодовард** (*ё* **Бодовар**) а) номи ганҷи дуюм аз ҳашт ганҷи Хисрави Парвез аст: гӯё Қайсари Рум хазинаҳои падари худро аз тарси Хисрав ба киштиҳо бор карда, ба баҳр гурезонидааст, бод онҳоро ба тарафи лашкаргоҳи Хисрав овардааст ва он хазинаҳо ба дасти Хисрав афтода ва аз ин ҷиҳат онро «Ганҷи Бодовард» гуфтаанд.

Дигар «Ганҷи Бодовар»-аш хонданд,
Шумораш бикарданду дармонданд. *Фирдавсӣ*

б) номи оҳанге аз оҳангҳои сегонаи Борбад.

Чу соз аз «Ганҷи Бодовард» рондӣ,
Зи ҳар боде лабаш ганҷе фишондӣ. *Низомӣ*

**Ганҷи Бор** номи ганҷи ҳаштуми Хисрави Парвез, ки гӯё онро бо раҳбарии деҳқоне ёфтааст ва он ганҷ сад офтобаи пур аз тилло ва ҷавоҳир будааст; **Ганҷи Деба** дебаи хисравӣ, ки номи ганҷи сеюми Хисрави

Парвез будааст; **Ганҷи Қомрон** номи яке аз лаҳнҳои сегонаи Борбад.

Чу «Ганҷи Қомрон» кардӣ навосанҷ,
Барафшондӣ замин ҳам гову ҳам ганҷ. *Низомӣ*

**ганҷи ороста** а) ганҷи нағз, қиматбаҳо ва ороиш додашуда.

Супорам ба ту ганҷи ороста,
Биёбӣ басе хилъату хоста. *Фирдавсӣ*

б) суханҳои балеғи пурмазмун.

Биёвард пас дафтари хоста,
Ҳамон нусхаи ганҷи ороста. *Фирдавсӣ*

**Ганҷи Равон** а) номи ганҷи Қорун, ки аз рӯи афсонаҳо (асотир) пайваста дар зери замин ба сӯи тахт ҳаракат мекардааст; *муқ.* **ганҷи Қорун.**

Рахш ба ҳарро битохт бар сари субҳ офтоб,
Рафт ба чарбохурӣ «Ганҷи Равон» дар рикоб. *Хоқонӣ*

б) *киноя аз* сарват, боигарӣ, моли пурқимату фаровони корвон.

Шашсад аз бухтиёни тундравон
Шуд равона ба зери ганҷи равон. *Низомӣ*

**Ганҷи Сӯхта** номи ганҷи панҷӯм аз ҳашт ганҷи Хисрави Парвез; **Ганҷи Шодовард** номи ганҷи ҳафтӯм аз ҳашт ганҷи Хисрави Парвез; **ганҷи шойгон** а) ганҷи бузурги лоиқ ва сазовори подшоҳон.

Хокбезӣ кун, ки ман ҳам хокбезӣ кардаам,
То зи хок ин моя ганҷи шойгон овардаам. *Хоқонӣ*

б) ашки бисьёр.

Мори Заҳҳок монда бар поям
В-аз мижа ганҷи шойгон бархост. *Хоқонӣ*

**се ганҷи шойгон** ганҷи Қорун, Фаридун ва Шаддод.

Ганҷбахшо, як ду ҳарфи мадҳи ту
Бар се ганҷи шойгон хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**Ганҷи Ковус** номи лаҳни ҳафдаҳӯм аз сӣ лаҳни Борбад; **ганҷи Қорун** сарвати Қорун ном шахс, ки, мувофиқи нишондоди Таврот, сарватманди бузург буд; *муқ.* **Ганҷи Равон.**

Шукри неъмат неъмат афзун медиҳад,
Муфлисонро ганҷи Қорун медиҳад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**панҷ ганҷ** *киноя аз* «Хамса» (панҷ китоби Низомӣ).

Камол, ин панҷ байт он панҷ ганҷ аст,
Ки монд аз ту, чу онҳо аз Низомӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Ман он рӯз аз табъи ганҷинасанҷ
Нишастам ба саррофии панҷ ганҷ. *Хотифӣ*

**ганҷи гуҳарро ба панҷ расонидан** *киноя аз* навишта шудани «Хамса»-и Низомӣ.

Зи вайронаи Ганҷа шуд ганҷсанҷ,
Расонид ганҷи гуҳарро ба панҷ. *Ҷомӣ*

**ганҷ пардохтан** сарф кардани боигарӣ, харҷ намудани сарват.

Ҷаҳд мекарду ганҷ мепардохт,
Чораи кори ҳар касе месохт. *Низомӣ*

**ганҷ бо Аждаҳо будан** *киноя аз* сарвати бефоида ва моли беманфиат (ишора ба афсонае, ки гӯё Аждаҳо ҳамроҳ ва посбони ганҷ бошад).

Мурувват ту додию мардӣ турост,
Бадандешро ганҷ бо Аждаҳост. *Низомӣ*

**ба ганҷ фурӯ рафтани по** ниҳоят давлатманд шудан, соҳибдавлат гаштан.

Магар дод давлат маро пойранҷ,
Ки поям фурӯ рафт з-ин сон ба ганҷ. *Низомӣ*

**бар сари ганҷ будан** *киноя аз* соҳибдавлат, сарватманд будан.

Эй ки имрӯз бар сари ганҷӣ,
Пой фардот бар думи мор аст. *Анварӣ*

**бо ганҷу девор ҷуфтӣ кардан** *киноя аз* ба ҳирси моландӯзӣ ва сарватафзоӣ мондан; хасисӣ ва мумсикӣ кардан.

Або ганҷу девор ҷуфтӣ макун,
Зи баҳри силеҳ эҷ зуфтӣ макун. *Фирдавсӣ*

**ГАНҶДОН** گنجدان ганҷгоҳ, ҷои нигоҳ доштани ганҷ.

Роҳ дар ганҷдони ғор кунанд,
Ганҷ берун баранду бор кунанд. *Низомӣ*

**ГАНҶИНА** گنجينه 1. ҷои ганҷниҳӣ, ганҷдон, махзан.

Насиҳат гӯш кун, к-ин дур басе беҳ
Аз он гавҳар, ки дар ганҷина дорӣ. *Ҳофиз*

Фақри зоҳир мабин, ки Ҳофизро
Сина ганҷинаи муҳаббати ӯст. *Ҳофиз*

2. ганҷ.

Парешон кун имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст! *Саъдӣ*

3. *киноя аз* ботин, замир, дил.

Табъ ба селоби адам дода рахт,
Ишқ ба ганҷина қадам монда сахт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ганҷинаи сина** а) даруни сина.

Пайконаш ҷавҳарест дар ганҷинаи синаи мухолифон ҷой гирифта. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

б) *киноя аз* ботин, замир, дил.

Бурҳон... кинаи валинеъмати худ дар ганҷинаи сина нигоҳ медошт. *«Таърихи Фаришта»*

**ГАНҶИНАДОР** گنجينه‌دار хазиначӣ, хазинабон.

Ҷавоҳир ба ганҷинадорон супор,
Вале розро хештан пос дор. *Саъдӣ*

**ГАНҶИНАСАНҶ** گنجينه‌سنج хазинадор, хазинабон, мутасаддии нигаҳдошти хазина; он ки зару ҷавоҳирро санҷида ба хазина қабул мекунад.

Гарон кард з-он сон тарозуи ганҷ,
Ки шуд обила дасти ганҷинасанҷ. *Хотифӣ*

**ГАНҶКОВӢ** گنج‌كاوى ганҷҷӯӣ.

Агар ганҷи ҳикмат ҳамебоядат,
Ба ҷуз ганҷковӣ намешоядат. *Ҷомӣ*

**ГАНҶНОМА** گنجنامه коғаз ё чизи дигар, ки дар он ҷои пинҳон кардани ганҷ ва миқдори чизҳои қиматбаҳои он нишон дода шудааст.

Зи таърихи куҳансолони ин бум
Маро ин ганҷнома гашт маълум. *Низомӣ*

**ГАНҶПАРДОЗ** گنجپرداز бахшандаи ганҷ, сарфкунандаи сарват.

Чун ба ганҷи Хаварнақ омад боз,
Ганҷпардоз шуд ба нӯшу ба ноз. *Низомӣ*

**ГАНҶСАНҶ** گنجسنج 1. санҷанда ва шиносандаи ганҷ; 2. бахшандаи ганҷ.

Шуда бар ту даври замон ганҷсанҷ,
Намондаст бар тӯ ниҳон ҳеҷ ганҷ. *Ҷомӣ*

**ГАНҶУР** گنجور хазинадор, хазиначӣ, мудир ва мутасаддии хазина.

Биёвард ганҷури Хисрав калид,
Сари бадраҳои дирам бардарид. *Фирдавсӣ*

Ҳар куҷо ганҷе ниҳад дар кону дарьё офтоб,
Он ки байтулмол ӯ дорад, туро ганҷур бод. *Анварӣ*

◇ **ганҷури Ганҷа** *киноя аз* Низомии Ганҷавӣ.

Ба «Ҳафтпайкар»-и ганҷури Ганҷа ҳар ғазале
Намунаест зи маънӣ, дар ӯ ниҳон сад ганҷ. *Ҷомӣ*

**ГАНҶХОНА** گنجخانه хазинахона, ганҷдон, махзан.

Даст бар ганҷи зар дароз кунад,
То дари ганҷхона боз кунад. *Низомӣ*

Агар қиёс кунам, пеши ҳиммати олиш
Чи ганҷхонаи Қорун, чи ними парри зубоб. *Муиззӣ*

**ГАНҶХУДО** گنجخدا соҳиб ва молики хазина.

Ҷурми ман аст он ки аз хазоини аршӣ,
Ганҷхудоям, вале гадои Сифоҳон. *Хоқонӣ*

**ГАП** گپ 1. сухан, гуфтор; **гап задан** сухан гуфтан.

Ҷумла з-ин сӯю аз он сӯ гап мазан,
Чун надорӣ марг, ҳарза ҷон макан. *Румӣ*

2. сухани беҳуда ва беасос.

**ГАР I** گر *шакли кӯтоҳшудаи* агар.

Хирад гар сухан баргузинад ҳаме,
Ҳамон баргузинад, ки бинад ҳаме. *Фирдавсӣ*

Суроҳию ҳарифе гарат ба даст афтад,
Ба айш кӯш, ки айём фитнаангез аст. *Ҳофиз*

**ГАР II** گر навъе аз бемории гузаранда; хориш; ҷараб, ки мӯйро мерезонад.

Шере ба иллати гар мубтало шуда буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ГАРАВ||ГИРАВ** گرو 1. чизе, ки дар назди касе гузошта, дар ҳудуди арзиши он пул ба қарз гирифта мешавад, ба шарте ки чизи гузошташуда баъд аз адои қарз бозгардонида шавад.

Забоне, ки бошад ба фармон гарав,
Набошад беҳ аз гӯши фармоншунав. *Ҷомӣ*

Мастиву завқи майкашон диданд дар кӯи муғон,
Карданд охир зоҳидон бо май гарав дасторро. *Ғиёсӣ*

**ба гарав додан** ба зимон додан, ба кафил додан, барои исботи паймон ва шарт чизеро ба амонат гузоштан.

Чун ин сулҳ афтод бо Саид ва Саид аз вай гарав хост, хотун ҳила кард ва он қавмро, ки ин қасд карда буданд, ба гарав дод. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. *маҷ.* дар банду қайди чизе буда; вобаста, моил ба чизе.

Чун расидӣ меваҳои соли нав,
Хотираш будӣ ба ҳар мева гарав. *Ҷомӣ*

**ба як нукта дар гарав будан** *киноя аз* собитқадам мондан ва устувор будан ба аҳд, побанду муқайяд мондан ба чизе.

Макун, ки аҳли мурувват суханшунав бошанд,
Ҳазор сол ба як нукта дар гарав бошанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ГАРАВГОН||ГИРАВГОН** گروگان 1. чизи гаравӣ, чизи ба гарав мондашуда, марҳун, раҳин.

Маро ҷону дил зери фармони туст,
Ҳамеша равонам гаравгони туст. *Фирдавсӣ*

Амир Амрро ба рӯзгори Мансур бинни Нӯҳ ба Бухоро гиравгон карда буд. *«Таърихи Систон»*

2. ба таври гарав, ба гарав.

Чу ҳар се бад-ин номдор анҷуман
Фиристӣ гиравгон ба наздики ман... *Фирдавсӣ*

**ГАРАВИДАН||ГИРАВИДАН** گرویدن 1. бовар кардан; мӯътақид шудан ба касе ё чизе.

Зи бас ҷодуиҳои фарҳанги ӯ
Бад-ӯ бигравиданду арҷанги ӯ. *Низомӣ*

[Муқаннаъ] он гоҳ гуфт: Ҳама вилоятҳо бар шумо мубоҳ кардам ва ҳар кӣ ба ман нагиравад, хуну мол ва фарзандони ӯ бар шумо ҳалол аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба некуӣ нигарӣ, гар ҳаме ба кас нигарӣ,
Ба мардумӣ гиравӣ, гар ҳаме ба кас гиравӣ. *Манучеҳрӣ*

2. ба гарав додан.

Дар роҳи шикам ҷомаю ҷонро гаравидем,
«Алминнату лиллоҳ» ки охир палавидем. *Савдо*

**ГАРАЗМОН||ГАРЗАМОН** گرزمان осмон; арш, фалакулафлок.

Маҳу хуршед бо Бирҷису Баҳром,
Зуҳал бо Тиру Зӯҳра бар гаразмон. *Дақиқӣ*

**ГАРГАР** گرگر офаринанда (яке аз номҳои худо).

Чу бечора гаштанду фарьёд ҷустанд,
Бас эшон бибахшуд яздони гаргар. *Дақиқӣ*

**ГАРГИН** گرگین 1. гирифтори касалии гар; *ниг.* гар II.

Чун пеши вай оварданд, гуфт:... Он ҷо сагест гаргин, хуспида. *Ҷомӣ*

2. чиркин, гардолуд, ифлос.

Саросема ва музтариб гашта, бар шутури гаргин, ки равған бар ӯ молида буданд, савор шудам. *Аҳмади Дониш*

**гард** گرد *асоси замони ҳозираи* **гардидан||гаштан.**

**ГАРД I** گرد 1. гардиш, ҳаракат.

Чамонандаи деза ҳангоми гард,
Чаронандаи каргас андар набард. *Фирдавсӣ*

**гард кардан** гардидан, гардиш кардан.

Кунад он санг бар рӯи замин гард
Ба он муддат, ки ёқуташ тавон кард. *Бедил*

2. *маҷ.* гардун, чарх.

Ба Пирон чунин гуфт: Қ-имрӯз гард
На бар орзу гашт гоҳи набард. *Фирдавсӣ*

**ГАРД II** گرد 1. хокреза, чангу ғубор.

Ба лашкаргаҳ омад дамодам сипоҳ,
Ҷаҳон шуд зи гарди саворон сиёҳ. *Фирдавсӣ*

Ба мағриб сипоҳаш чу созад набард,
Кунад хушк дарьёи Чинро зи гард. *Хоҷу*

**гарди сурма** хокаи сурма, судаи сурма.

Зи гарди сурма хомӯшӣ магар ёбад суроғи ман,
Ба ин шӯре, ки мебинӣ, ба зеру бам намегунҷам. *Бедил*

2. *маҷ.* ғаму андух.

Зи танҳоӣ магар гарде ба дил дошт,
Зи савдои ҷунун дарде ба дил дошт.
*«Баҳори Аҷам»*

**гарди ғам аз рӯи** *касе* **фурӯ шустан** касеро аз ғам халос кардан.

Нигаҳ кард боз осмон сӯи ман,
Фурӯ шуст гарди ғам аз рӯи ман. *Саъдӣ*

◇ **гарди кофур** бухори сафед.

Хур аз машриқ барояд чашмаи нур,
Барангезад зи дарьё гарди кофур. *Низомӣ*

**гард баровардан** *аз чизе киноя аз* чизеро поймол кардан ва нобуд сохтан.

Чу орад замин ларза гоҳи набард,
Барорад ба осонӣ аз кӯҳ гард. *Низомӣ*

**гард баровардани пашша аз сари Намруд** ишора ба ривояти динӣе, ки гӯё пашшае Намрудро, ки даъвои худоӣ карда буд, нобуд гардонидааст.

Мабин ба чашми ҳақорат ба ҳеҷ хасми заиф,
Ки пашша гард баровард аз сари Намруд. *Соиб*

**гард аз ниҳоди** *касе* **баровардан** нобуд кардан касеро.

Ба аспони тозиву мардони мард
Барор аз ниҳоди бадандеш гард! *Саъдӣ*

**гард аз об (бар)ангехтан** *киноя аз* кори фавқулодда кардан.

Баророст бозори новардро,
Барангехт з-оби равон гардро. *Низомӣ*

**аз маркаб ба гард даромадан** ба хок афтода нобуд шудан.

Чунон зад бар ӯ теғи зангорх(в)ард,
Ки зангӣ зи маркаб даромад ба гард. *Низомӣ*

**аз оби равон** (*ё* **дарьё**) **гард барангехтан** *киноя аз* корнамоии бемислу монанд нишон додан, корҳои номумкин ва мӯъҷизамонандро иҷро кардан.

Баророст бозори новардро,
Барангехт з-оби равон гардро. *Низомӣ*

*аз чизе* **гард ба(р) домани** *касе* **(будан)** *киноя аз* таал-луқ доштани чизе ба касе.

На з-ин домгаҳ банд бар гарданаш,
На з-ин хокдон гард бар доманаш. *Ҷомӣ*

**ГАРДА** گرده **1.** хока, хокаи сиёҳи ангишт (дар истилоҳи рассомон); **2.** нақши (нусхаи) пешакӣ, ки ба воситаи аз коғази сӯзанзадаи махсус гузаронидани хокаи ангишт бар коғази дигар ҳосил мешавад.

Аз гулистон чун баҳорон рафт, хористон шавад,
Гардае монад ба ҷо, чун рафт ҳусни маҳвашон.
*«Хористон»*

**гарда бардоштан** ба воситаи коғази сӯзанзада нусха бардоштан.

**ГАРДАН** گردن он қисми бадан, ки сарро бо китфҳо мепайвандад, унуқ (унқ); ◇ **гардани хам** хоксорӣ.

Гардани хамро шамшер намебуррад.
*Зарбулмасал*

**гардан андаркашидан** *киноя аз* сарпечӣ кардан, итоат накардан.

Доман андарчин, бисоти эҳтишоми кас мабин,
Гардан андаркаш, қафои имтиҳони кас маҳӯр!
*Хоқонӣ*

**гардан афрохтан** а) тафохур кардан, мағрурӣ намудан.

Маяфроз гардан ба дастору риш,
Ки дастор пунбасту сиблат ҳашиш. *Саъдӣ*

б) мунтазири дидани касе шуда сар боло кардан, чашм ба роҳи касе доштан.

Ҳар сари хоре чу Маҷнун гардане афрохтаст,
Ноқаи Лайлӣ магар оҳанги саҳро мекунад. *Соиб*

**гардан барпечидан** *ниг.* **гардан (бар)печидан; гардан задан** *киноя аз* гардан буридан, ба қатл расонидан, куштан.

Бухорхудот эшонро гардан мезад ва ҳеҷ касро заҳра набудӣ, ки сухан гӯяд ё шафоат кунад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**гардан кашидан** *киноя аз* нофармонӣ, саркашӣ намудан, рӯ тофтан, итоат накардан.

Бибандад зи перомуни шаҳр бор,
Кашад гардан аз миннати шаҳриёр. *Ҷомӣ*

**гардан нарм кардан** *киноя аз* тобеъ шудан, итоат кардан, мутеъ гардидан.

Роҷаҳои қалъаи Ронел ва Сангисор... гардан нарм карда тақаббули ҷизья ва хироҷ намуданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**гардан ниҳодан** *ба чизе* розӣ шудан, итоат кардан, тобеъ шудан.

Ин хабар ба хоқон расид, ҷазаъ кард ва гардан биниҳод. *«Таърихи Табарӣ»*

**гардан (бар)печидан** *аз чизе* гардан кашидан, аз чизе сар кашидан, итоат накардан.

Ҳилми шутур, чунон ки маълум аст, агар тифле миҳораш гирад, сад фарсанг бибарад, гардан аз мутобааташ барнапечад. *Саъдӣ*

**гардан тофтан** *киноя аз* итоат накардан, саркашӣ намудан.

Саодат наҷусту тариқат наёфт,
Ки гардан зи гуфтори Саъдӣ битофт. *Саъдӣ*

**гардан хоридан** *киноя аз* узр овардан; баҳонаҷӯӣ кардан.

Гиреҳ то метавонӣ боз кард аз кори мӯҳтоҷон,
Чу бекорон ба нохун гардани худро махор ин ҷо.
*Соиб*

**гардан ба шамшер хоридан** ба куштан додан (супоридан).

Ғурури ҷавонӣ бар он орадат,
Ки гардан ба шамшери ман хорадат. *Низомӣ*

**аз теғ озод гаштани гардан** *киноя аз* наҷот ёфтан, раҳоӣ ёфтан, халос шудан (аз шарри касе).

Бару буму хешонат обод гашт,
Зи теғи манат гардан озод гашт. *Фирдавсӣ*

**ба гардан гирифтан** қабул кардан, мутасаддӣ шудан, ба зимма гирифтан.

Бар охур гар шудӣ рому фурӯтан,
Гирифтӣ хидматаш гардун ба гардан. *Ҷомӣ*

**ГАРДАНАФРОЗ** گردن‌افراز **1.** сарбаланд, сарафроз, ифтихорманд, соҳибифтихор.

Шубон онҷунон гарданафроз гашт,
Ки он подшоҳӣ бад-ӯ боз гашт. *Низомӣ*

**2.** гарданкаш.

Дар ин савдо, ки бо шамшери тез аст,
Салоҳи гарданафрозон гурез аст. *Низомӣ*

**ГАРДАНБАНД** گردنبند чизе, ки бо он гарданро мебанданд, қилода; он чӣ ба гардан мебанданд, гулӯбанд, зеби гардан, тавқ.

**ГАРДАНБАРАФРОХТА** گردن‌برافراخته сарболо; *маҷ.* далер, ҷасур.

Гуломони гарданбарафрохта
Якояк ҳама размро сохта. *Низомӣ*

**ГАРДАНДА** گردنده гирдгарданда, даврзананда, чархзананда; ◇ **гарданда давр** *киноя аз* даҳр, замони доимо дигаргуншаванда.

Чунин аст оини гарданда давр,
Гаҳе меҳрубонӣ кунад, гоҳ ҷавр.
*«Таърихи Фаришта»*

**гарданда даҳр** дунъё, ҷаҳон.

Чунин аст кирдори гарданда даҳр
Гаҳе нӯш бор оварад, гоҳ заҳр. *Фирдавсӣ*

**чархи гарданда** *киноя аз* дунъё, ҷаҳон.

Ҷаҳондор номаш Сиёвахш кард,
Бад-ӯ чархи гардандаро бахш кард. *Фирдавсӣ*

**ГАРДАНДАРОЗӢ** گردن‌درازی сарбаландӣ, сарафрозӣ; бартарӣ.

Ба ҳар як дошт лофи сарфарозӣ,
Зи ҳар як даъвии гардандарозӣ. *Ҳозиқ*

**ГАРДАНЗАН** گردن‌زن буррандаи сар; ҷаллод.

Ту низ ар ниҳӣ бори гардан зи дӯш,
Зи гарданзанон барнаёрӣ хурӯш. *Низомӣ*

Хок ҳамон хасми қавигардан аст,
Чарх ҳамон золими гарданзан аст. *Низомӣ*

**ГАРДАНКАШ** گردن‌کش **1.** саркаш, нофармон; исьёнкор, бокибру ғурур.

Беруни шаҳр ҳафтод кӯшк буд, ки тавонгарон он ҷо бошиданди ва эшон гарданкаштар буданд ва ба масҷиди ҷомеъ бештар кас ҳозир нашуданди.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** *маҷ.* қудратнок, боқувват, тавоно.

Ба пилони гарданкашу говмеш
Сипаҳро ҳаме тӯша бурданд пеш. *Фирдавсӣ*

Шунидам, ки дар марзе аз бохтар
Бародар ду буданд аз як падар —
Сипаҳдору гарданкашу пилтан,
Накурӯю донову шамшерзан. *Саъдӣ*

**гарданкашони назм** *киноя аз* шоирони соҳибқудрат, шуарои номдор.

Қас донам аз акобири гарданкашони назм,
Қ-ӯро сареҳ хуни ду девон ба гардан аст. *Анварӣ*

**ГАРДАНКАШӢ** گردن‌کشی саркашӣ, нофармонӣ; исьёнкорӣ; кибру ғурур.

Чу гардан барорам ба гарданкашӣ,
На з-обе ҳаросам, на аз оташе. *Низомӣ*

Чу бо сифла гӯӣ ба лутфу хашӣ,
Фузун гардадаш кибру гарданкашӣ. *Саъдӣ*

**ГАРДАНО**||**ГИРДНО** گردنا **1.** сихи кабоб.

Гардон дар пеши рӯй бодзану гардано,
Соғарат андар ясор, бодаат андар ямин.
*Манучеҳрӣ*

**2.** кабоби сихӣ, сихкабоб.

Дилеро, к-аз ҳаво ҷустан чу мурғ андар ҳаво бинӣ,
Ба ҳосил мурғвор ӯро ба оташ гардано бинӣ.
*Кисоӣ*

**ГАРДАНОН** گردنان сарварон, бузургон, соҳибқудратон.

Хилофам на танҳо туро кард паст,
Басо гарданонро, ки гардан шикаст. *Низомӣ*

Бинозанд фардо тавозӯъкунон,
Нагун аз хиҷолат сари гарданон. *Саъдӣ*

**ГАРДАНФАРОЗ** گردن‌فراز **1.** сарбаланд, боифтихор; бузург, соҳиби ҷоҳу манзалат.

Сарири малик посухаш дод боз,
Ки эй хатми шоҳони гарданфароз!... *Низомӣ*

Тавозӯъ зи гарданфарозон накӯст,
Гадо гар тавозӯъ кунад, хӯи ӯст. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* зӯр, қавӣ, боқувват.

Зане, к-аз Сиёвуш бимондаст боз,
Маро зебад, эй гурди гарданфароз. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* мағрур, ҳавобаланд; фармоннобардар, саркаш.

Бихрадаш гуфт: Эй, ғулом, аз фахру ноз
Чанд бошӣ саркашу гарданфароз? *Ҷомӣ*

**ГАРДАНФАРОЗӢ** گردن‌فرازی **1.** зӯрӣ, зӯроварӣ.

Тавонам, ки гарданфарозӣ кунам,
Ба шамшер бо шер бозӣ кунам. *Низомӣ*

**2.** мағрурӣ, саркашӣ.

**ГАРДАНӢ** گردنی зарбе, ки бо даст ба паси гардани гунаҳгорон мезананд, шаллоқ.

Фармуд, ки ӯро гарданӣ заданд ва... аз маҷлис берун карданд. *Восифӣ*

**ГАРДАФШОН** گردافشان *ниг.* **гардфишон.**

**ГАРДБАНДАН** گردبندن гарданбанд, зеби гардан.

Бузургони ҷаҳон чун гардбандан,
Ту чун ёқути сурх андар миёна. *Рӯдакӣ*

Чун гӯшвори ӯст ба зардӣ рухони ман,
Ҳамчун сиришки дидаи ман гардбанданаш. *Ломеӣ*

**ГАРДИДАН**||**ГАШТАН** گردیدن||گشتن **1.** давр задан, чарх задан.

Чарх барҳам занам, ар ғайри муродам гардад,
Ман на онам, ки забунӣ кашам аз чархи фалак.
*Ҳофиз*

То ки бар гирди замин мегардад
Қурраи гунбади дулобигард... *Анварӣ*

**2.** гардиш ва сайру ҳаракат намудан, тақудав кардан (дар ҳудуди ягон ҷой).

Ҳамегашт бо ҳар яле Пилсам
Ба майдон ба кирдори шери дижам. *Фирдавсӣ*

Ба ҷои асас мегашт, то ҳар куҷо халале бинад, тадорук кунад. *Аҳмади Дониш*

**3.** таҳаввул кардан, аз ҳоле ба ҳоле даромадан, тағьир ва табдил ёфтан.

Бори дигар малик ба дидани ӯ рағбат кард, обидро дид аз ҳайати нахустин бигардида ва сурху сапед баромада ва фарбеҳ шуда. *Саъдӣ*

**гардидани ранг** *киноя аз* тағьирёфтани ҳолат, дигаргун шудани вазъият.

З-ин собиту сайёр суроғам чӣ хаёл аст,
Гардидани рангам ба дари чархи дигар зад. *Бедил*

**4.** рӯй додан; пеш омадан.

Ҳиҷрони сияҳ гар аз туам гашт,
Он низ ҳам аз сапедкорист. *Анварӣ*

**5.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'дӯст гардидан', 'маст гаштан' ва ғ.

◇ **гардидан** *аз касе, чизе* рӯ **гардондан**, сар печидан, гардантобӣ кардан **аз чизе.**

Чу хисрав ба бедод корад дарахт,
Бигардад аз ӯ подшоҳиву бахт. *Фирдавсӣ*

**ГАРДИШ** گردش **1.** ҷунбиш, сайру ҳаракат; сайру ҳаракати мусалсал; 2. даврзанӣ, чархзанӣ.

Илми табиат, ки он илми чизҳоест, ки ба ҳис таалluқ дорад ва андар ҷунбиш ва гардишанд... *Ибни Сино*

Чӣ ҷунбиш аст, ки бе аввал асту бе охир,
Чӣ гардиш аст, ки бе мақтаъ асту бе мабдаъ. *Анварӣ*

**гардиши айём** даврзании рӯзҳо, даври замон, рӯзгор.

То шудам фориғ ба истиғнои ишқ аз ҳар мурод,
Бар муроди хеш ёбам гардиши айёмро. *Ҷомӣ*

Навмед набояд шудан аз гардиши айём,
Ҳар шом, *ки ояд зи паи он* саҳаре ҳаст. *Махфӣ*

**гардиши гардун** даврзании фалак; *маҷ.* даври замон, дигаргуншавии замон, табаддулоти рӯзгор.

Баски дар нолаам аз гардиши гардун ҳама шаб,
Ҳеҷ шаб нест, ки сад нола ба гардун нашавад. *Ҳилолӣ*

Дар ин гулшан чу гулбун аз ҷафои гардиши гардун
Басе хун хӯрдаам, то гулъизоре кардаам пайдо. *Фузулӣ*

**гардиши даврон** даври замон.

Ман ба савдои сари зулфи ту саргардонам,
То ба саргаштагиям гардиши даврон боис. *Ибни Ямин*

**гардиши даҳр** гардиши фалак; тақдир, қисмат.

Мебуридем раҳ зи гардиши даҳр,
То расидем бар дари ин шаҳр. *Хисрави Деҳлавӣ*

Курде аз ошӯби гардишҳои даҳр
Кард аз саҳрову дашт оҳанги шаҳр. *Ҷомӣ*

**гардиши рӯзгор** даври замон, дигаргуниҳои замон ва зиндагӣ.

Ғам аз гардиши рӯзгорон мадор,
Ки беҷо бигардад басе рӯзгор. *Саъдӣ*

**гардиши соғар** (*ё* **ҷом**) даврзании қадаҳ, бо навбат нӯшидани май бо як пиёла дар маҷлиси шароб.

Магар гардиши чашми хунпарварам
Диҳад ҷилвае гардиши соғарам. *Бедил*

**3.** *маҷ.* тағйирёбӣ, дигаргуншавӣ; **гардиши ранг** тағйирёбии ҳолат, дигаргуншавии вазъият.

Арзи ҳастӣ дар хумори инфиол афтода нест,
Гардиши ранг аст соғар маҷлиси тақсирро. *Бедил*

**гардиши толеъ** тағйири бахт.

Надорам сару барги айши мудом,
Бувад гардиши толеам даври ҷом. *Бедил*

**гардиш пазируфтан** тағйир ёфтан, аз ҳоле ба ҳоле гузаштан, аз ҳоле ба ҳоле даромадан.

Ҳар чӣ гардиш пазирад, ба сабабе пазирад. *Ибни Сино*

**ГАРДО** گردا гардон, гарданда; **гардуни гардо** фалак, чарх, осмони даврзананда.

Қасе, к-аз хидматат дурӣ кунад ҳеҷ,
Бар ӯ душман шавад гардуни гардо. *Асҷадӣ*

**ГАРДОЛУД** گردآلود хоколуд, чанголуд; *маҷ.* ғуашта, олуда.

Гарчи гардолуди фақрам, шарм бод аз ҳимматам,
Гар ба оби чашмаи хӯршед доман тар кунам. *Ҳофиз*

**гардон** گردان *асоси замони ҳозираи* **гардон(и)дан.**

**ГАРДОН** گردان **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **гардидан; 2.** касе ё чизе, ки дар як ҷо сайру ҳаракати мусалсал мекунад.

Чу гардон гашт селобе миёни оби осуда,
Чу гардон гирдбоди тундгарди тира андарво. *Фаррухӣ*

**гардон сипеҳр** сипеҳри гарданда, чархи (фалаки) даврзананда, осмон.

Чу бигзашт име зи гардон сипеҳр,
Дурахшанда хуршед бинмуд чеҳр. *Фирдавсӣ*

**гардон гаштан** а) давр задан, чархидан; б) сайру ҳаракати мусалсал кардан дар ҷое.

Биборидy зи ҳам бигсасту гардон гашт бар гардун,
Чу пилони пароканда миёни обгун саҳро. *Фаррухӣ*

**3.** *маҷ.* калаванда, ноустувор.

Баромад нилгун абре зи рӯи нилгун дарьё
Чу рои ошиқон гардон, чу табъи бедилон шайдо. *Фаррухӣ*

**ГАРДОН-ГАРДОН** گردان‌گردان **: суханро гардон-гардон овардан** мавзӯи суханро дигар карда гап задан.

Аҳмад Ҳасани Маймандӣ... суханро гардон-гардон ҳамеовард то ба илми нуҷум. *Низомии Арӯзӣ*

**ГАРДОН(И)ДАН** گرداندن‖گردانیدن 1. дигаргун кардан, ба чизе мубаддал кардан, аз ҳоле ба ҳоле гузарондан, аз ҳоле ба ҳоле даровардан; **либос гардондан** либос иваз кардан, бадал кардани либос.

Хост, ки либос бигардонад. Ходим гуфт: Фармон чунон аст, ки бо ҳамон либос ой. *Авфӣ*

**2.** чарх занондан, давр занондан; печу тоб дода ҷунбондан.

Марғуларо бигардон, яъне ба рағми сунбул
Гирди чаман бухуре ҳамчун сабо бигардон! *Ҳофиз*

**ҷом гардонидан** давр занондани қадаҳи май, ба навбат май нӯшонидан.

Ба тарҷеи савӯм боз о, мушарраф кун дили моро,
Бигардон ҷоми саҳборо, яке кун ҷумла дилҳоро. *Шамси Табрезӣ*

**3.** рондан, рад кардан, пас гардонидан; дур кардан, дафъ кардан.

Магардон ғариб аз дарат бенасиб,
Мабодо ки гардӣ ба дарҳо ғариб. *Саъдӣ*

Ҳофиз, зи хӯбрӯён қисмат ҷуз ин қадар нест,
Гар нестат ризое, ҳукми қазо бигардон! *Ҳофиз*

**дил гардондан** *аз касе* рӯй гардондан, рӯ тофтан аз касе, дил хунук шудан нисбат ба касе.

Дилам бурдию гардондӣ дил аз ман,
Қашидӣ ҳамчу нур аз соя доман. *Ҳозиқ*

**4.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'зоеъ гардонидан', 'тавонгар гардонидан'.

**ГАРДУН** گردون **1.** фалак, сипеҳр, осмон.

Сари сонеъ ба гардун бас фароз аст,
Салотинро ба санноон ниёз аст. *Носири Хисрав*
Дилаш хуршеди гардуни балоғат,
Забонаш мавҷи дарьёи фасоҳат. *Ҳозиқ*

**гардуни гардон** фалаки гарданда, осмони даввор.

Агар по барнадорӣ аз раҳи сидқ
Сар аз гардуни гардон барфарозӣ.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

2. *маҷ.* рӯзгор; сарнавишт, тақдир.

Ҳамеша то бувад даврон, ҳамеша то бувад гардун,
Бувад г а р д у н туро тобеъ, бувад г а р д у н туро мавло. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*
Ба ибрат назар кун, ки гардун чӣ кард?
Фаридун куҷо рафту Қорун чӣ кард? *Ҷомӣ*

3. олам, дуньё, даҳр.

З-овардани ман набуд гардунро суд,
В-аз бурдани ман ба иззу ҷоҳаш нафузуд,
В-аз ҳеҷ касе низ ду гӯшам нашунуд,
К-овардану бурдани ман аз баҳри чӣ буд?
*Хайём*

**гардуни дун** фалаки дун; дуньёи фурӯмоя, дуньёи паст, рӯзгори сифла.

Дили мӯре нашуд маҷрӯҳ аз теғи забони ман,
Чаро дар печу хам гардуни дун дар ҳайратам дорад? *Соиб*

**гардуни кажниҳод** дуньёи бадсиришт, фалаки бадбуньёд, чархи каҷрафтор, мухолифпеша.

З-ин рӯзгори пайбуру гардуни кажниҳод
Як ранҷ бозгӯй, ки ман з-он наёфтам. *Ҳоқонӣ*

**гардуни пир** (*ё* **солхӯрда**) *киноя аз* дуньёи қадим, рӯзгор, даҳр.

Кунун муддате шуд, ки гардуни пир
Ҷудо кардаш аз хисравонӣ сарир. *Хоҷу*

Маҷлисе оростанд, ки қариб ба он гардуни солхӯрда нишон намедод. *«Равзат-ус-сафо»*

**гардуни сифла** *киноя аз* дуньёи пастфитрат, дуньёи бевафо.

Гардуни сифла беҳунаронро ривоҷ дод,
Азбаски эътибор ба соҳибхунар намонд. *Сайидо*

**гардуни солхӯрда** *ниг.* **гардуни пир; аз гардун гӯшмол ёфтан** гармиву сардии дуньёро чашидан, азобу машаққати дуньёро кашидан.

Падар доштам пири деринасол,
Зи гардун басе ёфта гӯшмол. *Низомӣ*

**4.** ароба; *муқ.* **гардуна.**

Маликро гардуне буд бузург, ки чиҳил гов кашиданди. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳар рӯз дар матбахи ӯ ҳафтод гардун орд нон мепухтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ГАРДУНА** گردونه навъе аз ароба барои кашидани борҳои вазнин ва тӯпҳо; *муқ.* **гардун** 4.

Он ресмонҳо, ки дар киштиҳо ва гардунаҳо баста буданд, пора шуда буд. *Носири Хисрав*
Ба гардунаҳо-бар чӣ мушку абир,
Чӣ дебою динору хаззу ҳарир. *Фирдавсӣ*

**ГАРДУНГУЗОР** گردون‌گذار аз гардун гузаранда.

Чӣ ҳосил аз ин тири гардунгузор,
Чу ҳаргиз нашуд сайди коме шикор. *Ҷомӣ*

**ГАРДУНКУЛОҲ** گردون‌کلاه сарбаланд, иззатманд, бузургвор.

Чӣ кӯҳ? — Оинаи олинигоҳон,
Шукӯҳи иззати гардункулоҳон. *Бедил*

**ГАРДУНМАОСИР** گردون‌معاصر он ки ҳамчун гардун қобили корнамоиҳо мебошад; *маҷ.* тавоно, қодир.

Асокири гардунмаосир дар андак фурсате... дарахтон ба он хандақ афканда ва хок бар он рехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ГАРДУННАВАРД** گردون‌نورد фалакпаймо, осмонгард; ◇ **нолаи гардуннавард** *киноя аз* оҳу нолаи ниҳоят баланд.

Ҳарчанд пояи ту баланд уфтодааст,
Ғофил машав зи нолаи гардуннаварди ман. *Соиб*

**ГАРДУНРИФЪАТ** گردون‌رفعت дар баландӣ монанди осмон; *маҷ.* ниҳоят баланд, бошукӯҳ.

Басе боргоҳи гардунрифъат ба авҷи Кайвон барафрошта, ҷаҳоне дигар падид сохтанд.
*«Таърихи Фаришта»*
Кист он султони гардунрифъати олампаноҳ,
Мулки оламро мусаххар карда бе хайлу сипоҳ?
*Восифӣ*

**ГАРДУНСАВОР** گردون‌سوار тезрав, тундрав, тезтак.

*Чунин тавсани шӯхи гардунсавор,*
Сарояндаи аблақи рӯзгор. *Бедил*

**рахши гардунсавор** аспи тезрав, аспи даванд.

... Ки ҳар кас ба ин рахши гардунсавор
Кунад сайри афлок андешавор. *Бедил*

**ГАРДУНШУКӮҲ** گردون‌شکوه баландмартаба, бошаъну шавкат; пуриқтидор.

Мулоимхӯ, батамкин гарчи кӯҳ аст,
Тавозӯъпеша в-ар гардуншукӯҳ аст... *Ҳозиқ*

**ГАРДФИШОН** گردفشان гарду ғубор афшонанда; хокистарафшон.

Муддао то расад зи дил ба забон,
Нафаси сӯхтаст гардфишон. *Бедил*

**ГАРДЧИН** گردچین резачин.

Ҷони ин се шаҳбача ҳам гардчин,
Ҳамчу мурғон гашта ҳар сӯ доначин. *Румӣ*

**ГАРЕВА||ГИРЕВА** گریوه замини баланди барҷаста ҳамчун пушта ва тал.

Муҳаммади Хоразмшоҳ... дар гареваи Асадобод ба барфу дама гирифтор шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*
Дарьёфт, ки дар гиреваи кӯҳ
Танҳост нишаста дар ғам анбӯҳ. *Шоҳин*

**гарева навардидан** баландиву пастиҳоро тай кардан, кӯҳу кӯталҳоро гузаштан.

Ҳамон беҳ, ки гардем з-ин роҳи танг,
Гарева навардему созем ҷанг. *Низомӣ*

◇ **(ин) гареваи сахт** *киноя аз* дуньё.

Эй кош, аз ин гареваи сахт
Чун Ибни Салом баркашам рахт. *Шоҳин*

**ГАРЗА** گرزه *ниг.* **гурза** II.

**ГАРЗАМОН** گرزمان *ниг.* **гаразмон.**

**ГАРЗАН** گرزن тоҷи махсуси подшоҳони каёнӣ будааст, ки бо занҷири тилло бар болои тахт муҳозии сари подшоҳ меовехтаанд ва гӯё мурассаъ бо сад дона марвориди ҳар кадом ба андозаи тухми гунҷишк будааст.

Биёвехт гарзан, чу биншаст шох,
Ба пеш истода басе додхоҳ. *Фирдавсӣ*

Ӯ мири некувони ҷаҳон асту некӯӣ
Тоҷ асту солу моҳ мар-ӯро чу гарзан аст.
*«Луғати фурс»*

**ГАРЗИШ** گرزش додхоҳӣ; зорӣ, тазарруъ.

Бидеҳ доди ман з-он лабонат, вагарна
Суи хоҷа хоҳам шуд аз ту ба гарзиш. *Хисравонӣ*

**ГАРМ** گرم 1. боҳарорат, ҳароратдор; ҳароратдиҳанда, *гармидиҳанда; муқобили* **сард, хунук** 2.

Чун ҷомаи чармин шумурам сӯҳбати нодон,
Зеро ки гарон бошаду тан гарм надорад.
*Ибни Ямин*

2. *маҷ.* тунд, тез; бошитоб; ботаъҷил.

Эй қофиласолор, чунин гарм чӣ ронӣ?
Оҳиста, ки дар кӯҳу камар бозпасонанд. *Саъдӣ*

Гарм бурун ҷастам аз он рӯзагоҳ,
Не хабарам аз сару не аз кулоҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гарм шудани хабар** *киноя аз* зуд ба ҳама ҷо рафтан, паҳн шудани хабар.

Хабар гарм шуд дар ҳама марзу бум,
Ки омад бурун аждаҳое зи Рум. *Низомӣ*

3. *маҷ.* бо рағбат, бо майлу ҳаваси тамом.

Дар кори ту ман ҳанӯз гармам,
Ҳон, то накунӣ дил аз вафо сард. *Анварӣ*

**хоҳиши гарм** хоҳиши бисёр ва самимӣ.

Пазируфт шаҳ хоҳиши гарми ӯ,
Ба рафтан нигаҳ дошт озарми ӯ. *Низомӣ*

**гарм гирифтан** *чизеро* ҷиддӣ ва сахт гирифтан чизеро, собитқадам будан дар азму ирода.

Холид ҳарбро гарм гирифта буд ва зафар наздик буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**гарм навохтан** бо шавқи тамом навохтан, нағз навохтан.

Бифармудшон то навозанд гарм,
Нахонандшон ҷуз ба овози нарм. *Фирдавсӣ*

**гарми гуфтор шудан** саргарми гуфтугӯ шудан, бо шавқ ба гуфтор омадан.

Чу кард он тӯҳфаҳо таслими саркор,
Ба пои тахти шаҳ шуд гарми гуфтор. *Ҳозиқ*

**гарми** *чизе* **шудан** рағбат ва майлу ҳаваси тамом нисбат ба чизе пайдо кардан.

Азбас шудам ба тавфи дарат гарми омадан,
Гардид шӯъла ранги ҳиноям ба зери по. *Шавкат*

4. *маҷ.* ғазабнок, хашмнок, оташин.

Ғараз з-ин ҳадис он, ки гуфтори нарм
Чу об аст бар оташи марди гарм. *Саъдӣ*

**кини гарм** кинаи сахт, адоват ва бадбинии зӯр.

Бад-ин тарс бигзорад ин кини гарм,
Ки оҳан ба оҳан тавон кард нарм. *Низомӣ*

**гарм кардан** а) ҳарорат додан; б) *маҷ.* оташин кардан, ба хашм овардан.

Маликро чунон гарм кард ин хабар,
Ки ҷӯшаш баромад чу мирҷал ба сар. *Саъдӣ*

5. *маҷ.* роиҷ, ҷорӣ, равнақгирифта (дар бораи бозор ва ғ.).

Эй забардасти зердастозор,
Гарм то кай бимонад ин бозор?
Ба чӣ кор оядат ҷаҳондорӣ,
Мурданат беҳ, ки мардумозорӣ. *Саъдӣ*

Бозори шавқ гарм шуд, он шамъруҳ куҷост?
То ҷони худ бар оташи рӯяш кунам сипанд. *Ҳофиз*

◇ **гарму сард** ҳодисаҳои неку бади рӯзгор.

Эй намудори сипеҳри лоҷвард,
Гашта эмин чун сипеҳр аз гарму сард. *Анварӣ*

**гарму сард озмудан** *киноя аз* чашидани талхию ширинии зиндагӣ, аз сар гузаронидани некӣ ва бадӣ.

Хирадманд бошад ҷаҳондида мард,
Ки бисьёр гарм озмудасту сард. *Саъдӣ*

**гарму сарди ҷаҳон чашидан** *ниг.* **гарму сард озмудан.**

Воқеоти замона дида басе,
Гарму сарди ҷаҳон чашида басе. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гарм будани баён** *киноя аз* пурҷӯшу хурӯш будани сухан.

Кунун, эй хома, оташ бар варақ рез,
Баён гарм аст, сатре бар арақ рез. *Бедил*

**гарм шудани чашм** ба хоб рафтан, хоб бурдан.

Хеле аз шаб гузашта буд, чашми ман гарм шуд, як бор овоз дода буд, нашунида будам. *Ҷомӣ*

**ҷой гарм кардан** *киноя аз* қарор ва ором гирифтан дар ҷое.

Купем аз паи дигарон ҷой гарм,
Ки моро зи ҷос чунин бод шарм. *Низомӣ*

**ГАРМАК** گرمک 1. боқилаи дар об ҷӯшонидашуда; 2. навъе аз харбузаи пешпазак, ҳандалак, зомуча.

**ГАРМАКФУРӮШ** گرمکفروش фурӯшандаи гармак; *ниг.* **гармак.**

Оли бармак дар карам гармакфурӯши ин даранд,
Ин сухан нармак намегӯям, ки ҳаст ин муштаҳир.
*Абуисҳоқи Атъима*

**ГАРМГОҲ** گرمگاه 1. ҷои гарм, макони боҳарорат.

Бухор чун аз гармгоҳ баланд шавад, ҷунбиши вай гаронтар бувад. *Ибни Сино*

2. вақти нимрӯзӣ, вақти гармии ҳаво дар нисфи рӯз, қиём, пешин.

Танаш зарду гӯшу даҳонаш сиёҳ,
Надидӣ кас ӯро магар гармгоҳ. *Фирдавсӣ*

Ба ҷониби Тамғоҷ ҳамерафтем ва он корвон чандин ҳазор шутур буд, рӯзе гармгоҳ ҳамерондем.
*Низомии Арӯзӣ*

**ГАРМИДОР** گرمی دار касе, ки ҳарорати бадан дорад аз сабаби гармии мизоҷ (на аз сабаби касалӣ), гармимизоҷ.

Падарро асал бисёр аст, ва лекин писар гармидор аст. *Саъдӣ*

**ГАРМИПАЗИР** گرمی پذیر ҳароратгиранда, қабулкунанда ва гузаронандаи гармӣ.

Ҳар ҷисме, ки шуоъ пазируфт ва гармипазир бувад, гарм шавад. *Ибни Сино*

**ГАРМИХТИЛОТ** گرم‌اختلاط *хушсуҳбат, чақчақӣ, омезгор,* хушмуомила.

Гарчи бо мардум бувад гармихтилоту меҳрубон,
Тез натвонад касе дар рӯи ӯ кардан нигоҳ.
*Восифӣ*

**ГАРМКИНӢ** گرم کینی душманӣ ва бадбинии сахт.

Чу бо каждуме гармкинӣ кунӣ,
Мабин хурд, агар хурдбинӣ кунӣ. *Низомӣ*

**ГАРМО** گرما гармии ҳаво; *муқобили* **сармо.**

Гармои гарм буд, мардум ҳама ташна буданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ГАРМОБА** گرمابه ҳаммом.

Арслонхон андар кӯи Бӯлайс сарое фармуд, бино карданд ва андар ӯй гармобае хос фармуд, сохтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ГАРМОБАБОН** گرمابه‌بان ҳаммомӣ, мутасаддӣ ва саркори ҳаммом, ҳаммомчӣ.

Дирамаке чанд сиёҳ дар коғазе кардам, ки ба гармобабон диҳам, то бошад, ки моро дамаке зиёдтар ба гармоба бигзорад. *Носири Хисрав*

**ГАРМОВА** گرماوه *шакли дигари* **гармоба.**

Пеш аз ин Билқис гармова надида буд ва оҳак надонистандӣ, ки чист. *«Таърихи Табарӣ»*

**ГАРМОЗАДА** گرمازده касе ки аз гармии офтоб беҳуш шудааст ё ба дарду алами сахт дучор гардидааст.

Гармозадагон ... аз манҳали зулоли фазли ӯ шароби навол чашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ГАРМРАВ** گرم‌رو 1. тундрав, тезрав; чусту чолок.

Агар дер шуд, гармрав бошу чуст,
Зи дер омадан ғам надорад дуруст. *Саъдӣ*

Аз зарраи меҳр гармравтар
В-аз хинги сипеҳр тездавтар. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* машғул, саргарм.

Баҳодурон ва таҳамтанони маъракаи корзор гармрави ҷонситонӣ ва сарбозӣ буданд.
*«Таърихи Фаришта»*

3. дар тасаввуф — солик, роҳрави роҳи тариқат.

Ба ҳаққи гармравоне, ки пой карда зи сар,
Тариқи пайравии пайравонашон сипарам. *Ҷомӣ*

Мо, ки назар бар сухан афгандаем,
Мурдаи ӯему бад-ӯ зиндаем.
Сарддамон оташ аз ӯ ёфтанд,
Гармравон об дар ӯ ёфтанд. *Низомӣ*

**ГАРМРӮ** گرم‌رو хушмуомила.

Ба хулқу латаф гармрӯ мард буд,
Вале дегдонаш қавӣ сард буд. *Саъдӣ*

**ГАРМСЕР** گرمسیر 1. минтақаҳои гарм, кишварҳои гарм; 2. гармии сахт.

Пилро, к-аз гармсери Ҳинд берун оваранд,
Дар Хазар бастан ба сармо барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

Анвои иртифооти гармсер ва сардсери шитавӣ ва сайфӣ ... бар ин насақу минвол ... шарҳ дода.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ГАРМСЕРӢ** گرمسیری *мансуб ба гармсер.*

Анвои ашҷор надид омад аз дарахтони гармсерӣ ва сардсерӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ГАРМТАБЪ** گرم‌طبع гарммизоҷ, касе, ки гоҳо аз гармимизоҷӣ дар баданаш гармичаҳо (доначаҳо) пайдо мешавад.

Дарахтест сандал хунук дар мизоҷ,
Паи иллати гармтабъон илоҷ. *Ҷомӣ*

**ГАРМТАК** گرم‌تک тезтак, тездав, тунддав; тундрон, тезрон.

Гардан афрохт, гирдбод ангехт,
Гармтак шуд ғубори сар-сар рехт. *Бедил*

**ГАРМХЕЗ** گرم‌خیز зудхез, тезрав; чусту чолок.

Чу ҳиндуи бозигари гармхез
Муаллақзанон теғи ҳиндии тез.
*«Таърихи Фаришта»*

**ГАРМХОНА** گرم‌خانه яке аз хонаҳои ҳаммом, ки одамон дар он худро буғ медиҳанд, буғхона, бухорхона.

Хонаҳои эшон ба сони гармхонаи ҳаммом ҳор гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ГАРМШИКАМӢ** گرم‌شکمی оз, ҳирс, тамаъкорӣ.

Манзалате намеҷӯям ва дар талаби зиёдатӣ қадам намегузорам, ки ба ҳирс ва гармшикамӣ мансуб шавам. *«Калила ва Димна»*

**ГАРМӢ** گرمی 1. табу тоб, ҳарорат, сӯзонӣ; *муқобили* **хунукӣ.**

Гар ба ин гармист оҳи шуълазои андалеб,
Шамъ равшан метавон кард аз садои андалеб.
*Бедил*

Дар базми висолат дилам аз соғари ҳайрат
Нӯшид шаробе, ки зи гармӣ ҷигарам сӯхт.
*Махфӣ*

2. *маҷ.* хашмгинӣ, оташинӣ, ғазаб ва дуруштӣ.

Димоғаш зи гармӣ даромад ба ҷӯш,
Баровард чун раъди ғуррон хурӯш. *Низомӣ*

Гар бо ҳама халқ нармӣ кунад,
Ту бечораӣ, бар ту гармӣ кунад. *Саъдӣ*

**аз гармӣ барафрӯхтан** *кинояаз* ғазабнок, хашмгин ва оташин шудан.

Сикандар зи гармӣ чунон барфурӯхт,
Ки аз оташи дил забонаш бисӯхт. *Низомӣ*

3. *маҷ.* шитоб, таъҷил, тундӣ, тезӣ.

Ба оҳистагӣ кори олам барор,
Ки дар кор гармӣ наояд ба кор. *Низомӣ*

Якояк бипурсид бо раҳнамун,
На хуб аст гармӣ ба кор андарун. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* ҷӯшу хурӯш, шавқу завқ.

Зи гармиҳои базми мо касе огаҳ намегардад,
Набошад ранг чун нури назар дуди кабобашро.
*Шавкат*

**гармии шикор** ҷӯшу хурӯш ва авҷу ривоҷи шикор.

Дар ҳолати гармии шикор шереро ба захми найза маҷрӯҳ намуда, сайди худ кард.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**гармии ҷавонӣ** ҷӯшу хурӯши айёми ҷавонӣ дар роҳи ҳавову ҳавас.

Ҳар кас аз гармии ҷавонии хеш
Дод барбод зиндагонии хеш. *Низомӣ*

5. ривоҷу равнақ; **гармии бозор** *кинoя аз* ривоҷу равнақи бозор.

Пайкарам сӯхт, нашуд кам зи сарам савдоям,
Марҳабо! Гармии бозори маро дидӣ? — Не! *Савдо*

**ГАРОИДАН||ГИРОИДАН** گرائیدن 1. хам шудан, майл кардан ба тарафи чизе.

Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гарояд нахуст. *Фирдавсӣ*

Маро гуфт: Хуб омад ин рои ту,
Ба некӣ гарояд ҳаме пои ту. *Фирдавсӣ*

2. майл ва рағбат намудан ба чизе; рӯй овардан ба чизе.

Тезҳуш то наёзмояд бахт,
Ба чунин ҷойгоҳ нагрояд. *Дақиқӣ*

Насиҳати ман бипазир ва ба сулҳ гарой, то мо боз равем ба Марв. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Чу аз фӯри Фӯрон ситонам кулоҳ,
Суи хони хонон гароям сипоҳ. *Низомӣ*

3. *маҷ.* чархондан, ҷавлон додан ба тарафи касе ё чизе.

Синонҳои рахшону теғи сарон,
Гароидани гурзҳои гарон. *Фирдавсӣ*

4. ҳамла бурдан, ҳуҷум кардан.

Гирояд ба Эрон ба ҷанг он сипоҳ,
Ҳунар бар диловар наёяд ба роҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **гароидан** *бо чизе* оҳанги баробарӣ кардан; муқобилат нишон додан дар баробарӣ.

Куҷо ин пунба бо оташ барояд?
Чӣ сон ин нафҳа бо сарсар гарояд? *Ҷомӣ*

**ГАРОИШ||ГИРОИШ** گرایش майлу рағбат; қасду оҳанг; **гароиш кардан** гароидан, оҳанг кардан, майл кардан.

Гаҳе дил ба рафтан гароиш кунад,
Гаҳе хобро сар ситоиш кунад. *Низомӣ*

**ГАРОН** گران *ниг.* **гирон.**

**ГАРОНБОР** گرانبار *ниг.* **гиронбор.**

**ГАРОНМАНД** گرانمند *ниг.* **гиронманд.**

**ГАРОНМОЯ** گرانمایه *ниг.* **гиронмоя.**

**ГАРОНРИКОБ** گرانرکاب *ниг.* **гиронрикоб.**

**ГАРОНРИКОБӢ** گرانرکابی *ниг.* **гиронрикобӣ.**

**ГАРОНСАЙР** گرانسیر *ниг.* **гиронсайр.**

**ГАРОНСАНГ** گرانسنگ *ниг.* **гиронсанг.**

**ГАРОНСАНҶ** گرانسنج *ниг.* **гиронсанҷ.**

**ГАРОНСАР** گرانسر *ниг.* **гиронсар.**

**ГАРОНСОЯ** گرانسایه *ниг.* **гиронсоя.**

**ГАРОНТАМКИН** گرانتمکین *ниг.* **гиронтамкин.**

**ГАРОНХЕЗ** گرانخیز *ниг.* **гиронхез.**

**ГАРОНХОБ** گرانخواب *ниг.* **гиронхоб.**

**ГАРОНХОР** گرانخوار *ниг.* **гиронхор.**

**ГАРОНХОРӢ** گرانخواری *ниг.* **гиронхорӣ.**

**ГАРОНӢ** گرانی *ниг.* **гиронӣ.**

**ГАРОНҶОН** گرانجان *ниг.* **гиронҷон.**

**ГАРОС** گراس тикка, луқма, навола.

Ҷумла неъматҳои алвони биҳишт
Як гарос аз хони эҳсони ту нест. *Ғазоирӣ*

**ГАРОЯНДА||ГИРОЯНДА** گراینده майлу рағбаткунанда, қасд ва оҳангкунанда; **гароянда кардан** равона кардан, фиристодан.

Ҳавои тамошои оянда кард,
Расули гиромӣ гароянда кард. *Ҳотифӣ*

**гароянда шудан** майл кардан, қасду оҳанг кардан.

Саранҷом чун шоҳ аз он марзу бум
Гароянда шуд сӯи иқлими Рум... *Низомӣ*

**ГАРРО** I گرا ғулом, банда.

Инчунин гаррои хоинро бибин,
Мо гумон бурда, ки ӯ бошад амин. *Румӣ*

**ГАРРО** II گرا 1. сартарош; 2. кашандаи хун, хунгир, ҳаҷҷом.

Шишаи пурхун, ки гарро мемакад,
Бар умеди нафъ дил хуш мекунад. *Румӣ*

**ГАРЧИ** گرچه *шакли кӯтоҳшудаи* **агарчи.**

Гарчи писар дида пур аз хун кунад,
Мардумаш аз хона бирун чун кунад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГАСТ** گست зишт, қабеҳ.

Дилбаро, ду рухи ту бас хуб аст,
Аз чӣ бо ёр кори гаст кунӣ? *Имора*

Димна гуфт: ... Агар беҳтар нигариста шавад, хубси ақидати ӯ дар талъати гаст ва сурати нозебош мушоҳадат афтад. *«Калила ва Димна»*

**ГАЧ||ГАҶ** گچ||گج санги маъдании махсус, ки онро дар кӯраҳо пухта, дар бинокорӣ ба кор мебаранд.

Ин сангҳо чунон ба якдигар пайваста аст, ки ҳеҷ гил ва гаҷ дар миёни он нест. *Носири Хисрав*

**ГАШ||КАШ** گش||کش хуб, хуш, зебо, ҷозибадори ноздор.

Яке бачча буд чун гаве шерфаш,
Ба боло баланду ба дидор каш. *Фирдавсӣ*

Дӯстӣ бо ту ҳаром аст, ки чашмони гашат
Хуни ушшоқ бирезанду ҳалолаш донанд. *Саъдӣ*

Буд ҳам ин хоҷаро як духтаре,
Симандоме, каше, хушгавҳаре. *Румӣ*

**ГАШАН||ГАШН||ГАШИН** گشن анбӯҳ, фаровон.

Чу чини курта ба ҳам баршикаст ҷаъди гашан,
Чу ҳалқаҳои зиреҳ пургиреҳ ду зулфи сиёҳ.
*Фаррухӣ*

Сипоҳ андаку рою дониш фузун
Беҳ аз лашкари гашни бераҳнамун.
*Абӯшакури Балхӣ*

Сӯи рӯд бо корвони гашин,
Заҳобе бад-ӯ андарун саҳмгин. *Абӯшакури Балхӣ*

**ГАШНИЗ||КАШНИЗ** گشنیز||کشنیز алафи хушбӯи хӯрданӣ, кашниҷ.

Манам марди майдон ба рӯзи масоф,
Ба ханҷар дили мум созам шикоф
Қанам нахли гашнизро ман зи бех,
Кушоям лаҷоми фарасро зи мех. *Шавкат*

**гашт** گشت *асоси замони гузаштаи* **гаштан.**

**ГАШТ** گشت 1. сайру гашт, гардиш.

Бо ту Ҷомӣ ҳавасп гашти гулистон дорад,
Лек чун ҳамраҳии сарв кунад шохи гиё. *Ҷомӣ*

**гашти замон** гардиши айём, гардиши рӯзгор.

Ба висол андар эмин будам аз гашти замон,
То фироқ омаду бигрифтам чун бархафҷо. *Оғоҷӣ*

**гашти ҷаҳон** гардиши ҷаҳон; *маҷ.* воқеаҳои дунъё.

Бигуфтанд пешаш якояк меҳон
Суханҳои шоҳону гашти ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

**гашт кардан** а) сайр кардан, гардиш кардан.

Дар ҳудуди Рай яке девона буд,
Рӯзу шаб кардӣ ба сӯи дашт гашт. *Анварӣ*

б) *маҷ.* маҳв ва нопадид кардан.

То ӯ зи нақши чеҳраи худ парда баргирифт,
Мо нақши дигарон зи варақ мекунем гашт. *Авҳадӣ*

2. бозгашт, муроҷиат.

Мабор, эй абр, рӯзи гашти он чобуксавор охир,
Ки дида дар раҳ аст аз дергаҳ уммедворонро.
*Ҷомӣ*

**ГАШТАН** گشتن *ниг.* **гардидан.**

**ҒАШӢ||КАШӢ** گشی||کشی хушӣ, хушҳолӣ, тандурустӣ; зебоӣ, қашангӣ.

Сабр кун, эй дил, ки мифтоҳи хашист,
Дар миёни сабр бас айшу гашист. *Румӣ*

Ғайри ҷустиву кашиву равҳанат
Ҳақ мар ӯро дода буд нодир сифат. *Румӣ*

**ҒАҲ** گه *ниг.* **гоҳ** I.

**ГАҲАНБОР** گهنبار *ниг.* **гоҳанбор.**

**ҒАҲВОРА||ГОҲВОРА** گهواره||گاهواره маҳд, ҷойхоби махсуси кӯдак, ки бачаро дар он ҷо баста, барои хобондан меҷунбонанд.

Зи гаҳвора то гӯр дониш биҷӯй. *Фирдавсӣ*

Панҷоҳ сол рафтӣ аз гоҳвора то гӯр,
Бар нохушӣ буридӣ роҳе бад-ин шибиштӣ.
*Носири Хисрав*

Гоҳ бандад варо ба гаҳвора,
Гоҳ бинҳад ба барш ҳамвора. *Саноӣ*

**ҒАҲ-ҒАҲ** گه گه гоҳ-гоҳ, баъзан.

Чун табиби ошиқоне, гаҳ-гаҳ ин дилхастаро
Пурсише мекун, ки бемору хароб афтодааст.
*Ҳилолӣ*

**ҒАҶ** گج *ниг.* **гаҷ.**

**ҒЕЛ||ГЕЛОН** گیل||گیلان номи вилоятест дар Табаристон.

**ҒЕЛМАРДУМ** گیل‌مردم мардуми Гелон, сокини Гелон, ки вилояте дар Табаристон аст.

Ҳамон гелмардум чу шери яла
Або тавқи заррину мушкинкула... *Фирдавсӣ*

**ҒЕЛОН** گیلان *ниг.* **Гел.**

**ҒЕЛОС** گیلاس меваe аз ҷинси олуболу, ки таъми ширин дорад.

Дар ин ҷаҳорбоғҳо меваҳои алвонӣ фаровон [аст] аз ношпотӣ ва бодом ва фундуқ ва гелос ва унноб... *«Таърихи Наршахӣ»*

**ГЕЛӢ** گیلی мансуб ба Гел.

Сиёвуш сипар хост гелӣ чаҳор,
Ду ҷавшан дигар з-оҳани обдор. *Фирдавсӣ*

**ГЕПО||ГИПО** گیپا шикамбаи гӯсфанд, ки дар он гӯшти қима, биринҷ ва ғ. пур карда мепазанд.

Ба ёди калла шаб хобам парид аз дида, то, Савдо,
Саҳар пайғоми гепо сӯи муштоқон фиристодам.
*Савдо*

Маҳӯр аз калла ву гепои мардум. *Савдо*

**ГЕС** گیس *шакли кӯтоҳшудаи* **гесӯ.**

Сари зулф дар пой анбаркашон,
Ҳами гес бар бод анбарфишон. *Фирдавсӣ*

**ГЕСӮ** گیسو мӯи занон, мӯи дарози занон; мӯи бофтаи занон, печа, милла, кокул.

Дӯш дар ҳалқаи мо қиссаи гесӯи ту буд,
То дили шаб сухан аз силсилаи мӯи ту буд.
*Ҳофиз*

Ҳар куҷо меравам, эй рашки бутон, бахти сиёҳ
Ҳамчу гесӯи ту афтода ба дунболи ман аст.
*Шоҳин*

**гесӯи анбарин** (*ё* **муанбар**) мӯи муаттар.

Чу бар маҳ кашам гесӯи анбарин,
Ба гесӯ кашам моҳро бар замин. *Низомӣ*

**гесӯи шикан дар шикан** мӯи хам андар хам, мӯи пурпечутоб.

Боз пурсед зи гесӯи шикан дар шиканаш,
К-ин дили ғамзада, саргашта, гирифтор куҷост.
*Ҳофиз*

**гесӯ бофтан** мӯй тофтан.

Шайёде гесӯ бофт, ки яъне алавист ва бо қофилаи Ҳиҷоз ба шаҳр даромад, ки аз ҳаҷ меояд.
*Саъдӣ*

◇ **гесӯи ҷанг** торҳои ҷанг.

Ҳавои мутриби гулчеҳра кун, ки гесӯи ҷанг
Ба дасти зуҳраҷабинон аҷаб диловез аст. *Ҷомӣ*

**ГЕТИАФРӮЗ** گیتی‌افروز оламтоб, равшанкунандаи ҷаҳон.

Шабе, к-аз шараф ғайрати рӯз буд,
Қавокиб дар ӯ гетиафрӯз буд. *Ҷомӣ*

◇ **шамъи гетиафрӯз** *кинoя аз* офтоби оламтоб.

Ниҳон гардид шамъи гетиафрӯз,
Сипоҳи Шом шуд бар рӯз пирӯз. *Убайди Зоконӣ*

**ГЕТИНАВАРД** گیتی‌نورد ҷаҳонгард, сайркунандаи ҷаҳон, сайёҳ.

Ҷаҳонмарзбон шоҳи гетинаворд
Барафрӯхт, к-ин достон гӯш кард. *Низомӣ*

**ГЕТИНАМОЙ** گیتی‌نمای ҷаҳоннамо; ◇ **ҷоми гетинамой** пиёлаи афсонавии Ҷамшед, ки гӯё аз даруни вай тамоми ҷаҳон менамудааст.

Зи Қайхисрав он ҷоми гетинамой,
Ки аҳкоми анҷум дар ӯ ёфт ҷой... *Низомӣ*

Бар замири арбоби шарафу камол, ки ҷоми гетинамост, мустатар намонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ГЕТИНИГОР** گیتی‌نگار ҷаҳоноро, зинатдиҳандаи дунъё.

Баҳори ҳашамати гетинигораш аз осеби хазон масун аст. *«Таърихи Фаришта»*

**ГЕТИПАНОҲ** گیتی‌پناه ҷаҳонпаноҳ, паноҳи ҷаҳон, касе, ки ҷаҳон дар паноҳи ӯст; *маҷ.* подшоҳи боиқтидор.

Дило, ҳоли Ҷамшеди гетипаноҳ
Аҷаб нест аз гардиши солу моҳ... *«Равзат-ус-сафо»*

**ГЕТИПИЖӮҲ** گیتی‌پژوه ҷаҳонҷӯй.

Ҳама кори шоҳони гетипижӯҳ
Зи раъи вазирон пазирад шукӯҳ. *Низомӣ*

**ГЕТИСИТОН** گیتی‌ستان ҷаҳонгир.

Аркони зулму қоидаи ҷавр мунҳадим
Аз саҳми тиру ханҷари гетиситони мост.
*Убайди Зоконӣ*

**ГЕТИФУРӮЗ** گیتی‌فروز 1. ҷаҳонафрӯз, равшанкунандаи ҷаҳон.

Ба шаб, гуфтӣ, он ҷирми гетифурӯз
Дуре буд дар рӯшноӣ чу рӯз. *Саъдӣ*

Нури гетифурӯзи чашмаи хур
Зишт бошад ба чашми мушаки кӯр. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* офтоб.

Чунон кун, ки чун бардамад пок рӯз,
Падид ояд аз чарх гетифурӯз... *Фирдавсӣ*

**ГЕТИШИНОС** گیتی‌شناس дуньёшинос, ҷаҳоншинос, ҷаҳондида.

Хуш аст ин нукта аз гетишиносон,
Ки бошад ҷанг дар наззора осон. *Ҷомӣ*

**ГЕТӢ** گیتی ҷаҳон, дуньё.

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби даст беҳтар ҳосиле нест. *Носири Хисрав*

Чобуктар аз ту дар ҳама гетӣ савор нест,
Зеботар аз ту дар ҳама олам нигор нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гетии пир** дуньёи куҳан, ҷаҳони қадим.

Зи атфи нофаи шаб гетии пир
Кушода мӯи мушкинро чу занҷир.
*Бадрии Кашмирӣ*

◇ **гетӣ сиёҳ кардан** *бар касе киноя аз* рӯзгори касеро сиёҳ кардан, бад кардан.

Аз он пас, ки баргашт аз он размгоҳ,
Ки Рустам бар ӯ кард гетӣ сиёҳ... *Фирдавсӣ*

**аз гетӣ қиёмат барангехтан** *киноя аз* ҷангу қитоли сахт кардан.

Чу лашкар ба лашкар даромехтанд,
Қиёмат зи гетӣ барангехтанд. *Низомӣ*

**ГЕҶ||ГИҶ||ГЕЧ||ГИЧ** گیج || گیج 1. парешон, парокандахотир; ҳайрон, саргашта, саргаранг; 2. *маҷ.* аҳмақ, аблаҳ.

Ҳама бо ҳезон ҳезу ҳама бо геҷон геҷ,
Ҳама бо дуздон дузду ҳама бо шангон шанг.
*Қареъуддаҳр*

**ГЕҲОН** گیهان *ниг.* **гайҳон.**

**ГЕҲОНХИДЕВ** گیهان‌خدیو *ниг.* **гайҳонхидев.**

**ГЕЧ** گیج *ниг.* **геҷ.**

**ГИДЬЯ||ГАДЬЯ** گدیه гадоӣ, гадоӣ кардан.

Хостан гидьяст — хоҳӣ ушр хон, хоҳӣ хироҷ,
З-он ки гар ду ном бошад як ҳақиқатро, равост.
*Анварӣ*

Бад-ин дақиқа, ки рондам, гумони гадья мабар
Ба банда, гарчи гадоӣ шариати шуароcт. *Анварӣ*

Гидья чун кунам ва ҳаё маро кай гузорад, ки дасти суол пеши касе дароз кунам? *Авфӣ*

**ГИДЬЯПАРАСТ||ГАДЬЯПАРАСТ** گدیه‌پرست касе, ки дар ҳирси гадоист, дӯстдорандаи гадоӣ; гадои ҳарис ва шилқин.

Ҳеҷ н-овард аз раҳи гадья ба даст
Ғайри сад динор он гадьяпараст. *Румӣ*

**ГИЁ** گیا *ниг.* **гиёҳ.**

**ГИЁОСО** گیاآسا гиёҳмонанд, мисли гиёҳ.

Мор дидӣ дар гиё печон? Кунун дар ғори ғам
Мор бин печида дар соқи гиёоси ман. *Хоқонӣ*

**ГИЁҒ** گیاغ *шакли дигари* **гиёҳ.**

Аҷаб нест аз сӯзи ман гар ба боғ
Битаффад дарахту бисӯзад гиёғ. *Баҳромӣ*

**ГИЁҲ||ГИЁ** گیاه || گیا алаф, набототи ғайричӯбӣ.

Гар навбаҳор ояду пурсад зи дӯстон,
Гӯ, эй сабо, ки он ҳама гулҳо гиё шуданд.
*Хисравӣ Деҳлавӣ*

**гиёи шакар** найшакар, нае, ки аз он шакар ҳосил мекунанд.

Зи ғеша хӯрдапу аз беҷавиву беобӣ
Гиёи кӯба чунон буд чун гиёи шакар. *Унсурӣ*

**ГИЗЛИК** *т.* گزلیک *ниг.* **кизлик.**

**ГИЗОФ||ГАЗОФ||ГУЗОФ** گزاف 1. ҳарза, бефоида, беҳуда.

Аз чунин шахс хостан инсоф
Нест ғайр аз хаёли пучу гизоф. *Бедил*

2. беасос, дурӯғ; хато, гуноҳ.

Дар ду забон аст савобу гизоф,
Хат нанависад қалами бешикоф. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳарфи барбаста ҳамин аст, ки беҳуда ба кас,
Накушоем дари ҳарфу набандем гизоф. *Мушфиқӣ*

Биё, соқӣ, чу май кун сина софам,
Забон чун мавҷи май шӯй аз гизофам. *Ҳозиқ*

3. сафсата, ҳазаён.

Шуд аз ҳақоиқи ирфон дилам хизонаи роз,
Газофи фалсафиён кай ба ним фулус харам!
*Ҷомӣ*

**ГИЗОФА** گزافه 1. аз ҳадду андоза берун; 2. беҳуда, ҳарза; **бар гизофа** ба беҳуда.

Ҷаҳон гар ба андоза ҷӯӣ ҳаме,
Сухан бар гизофа нагӯӣ ҳаме. *Фирдавсӣ*

**ГИЗОФГӮЙ** گزاف‌گوی беҳудагӯй, ҳарзагӯй, сергап.

Мардумони лофзан ва гизофгӯйро пеши худ роҳ надиҳӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ГИЗОФКОР** گزاف‌کار беҳудакор.

Ҳасирӣ ҳар чанд мардест гизофкор ва гизофгӯй, аммо пир аст ва ҳаққи хидмати қадим дорад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ГИЗЬЯТ** گزیت *ниг.* **газид.**

**ГИЛ** گل 1. хоки бо об омехта, лой; хоки сахт ва хушк.

Зи оби чашми ман гил шуд ба роҳи ишқ манзилҳо,
Надонам, то чӣ гулҳо бишкуфад охир аз ин гилҳо.
*Ҳилолӣ*

Сарчашмаи дилро макун аз гарди ҳавас **гил**,
Акси рухи худ бинӣ, агар об зулол аст. *Туғрал*

**гили шӯр** замини шӯразор.

Гӯру оху маҷӯ аз ин гили шӯр,
К-оҳуяш оҳуясту гӯраш гӯр. *Низомӣ*

**кори гил** корҳои доир ба хок ҳамчун кандан, тоза кардани хандақ ва ғ.

Асири қайди фаранг шудам ва дар хандақи Тароблус бо ҷуҳудонам ба кори гил доштанд. *Саъдӣ*

**гил задан** (**ё кардан**) бо лой маҳкам кардан, лой кардан.

Гар дари ишрат ба рӯям гил нахоҳад кард ишқ,
Чашми ман гирьён чаро шуд, чеҳра гардолуд ҳам. *Ҳилолӣ*

Машав ғамгин, дари майхонаро гар мӯҳтасиб гил зад,
Ки ҷӯши гул шароби лаълфом овард мастонро. *Соиб*

2. гил, ки барои шустушӯи сар ба ҷои собун ба кор бурда мешавад; гили сурх, гили арманӣ.

Ки гар гил ба сар дорӣ, акнун машӯй,
Яке тез кун мағзу бинмой рӯй. *Фирдавсӣ*

◇ **гили одам** хоке, ки дар ривояти динӣ гӯё одам аз он сохта шудааст.

Дӯш дидам, ки малоик дари майхона заданд,
Гили одам бисириштанду ба паймона заданд. *Ҳофиз*

**гили тира** *киноя аз* ҷисми одам, ки гӯё аз хок сохта шудааст.

Хирадро риёсат диҳад дар димоғ,
Ниҳад дар гили тира аз дил чироғ. *Хоҷу*

**гили саҳро хоридан** *киноя аз* замин шудгор кардан.

Бел надорӣ, гили саҳро махор,
Об надорӣ, ҷави деҳқон макор! *Низомӣ*

**гил дар об гирифтан** *киноя аз* кореро ба анҷом расонидан.

Ҳар куҷо гирӣ гиле дар об — меъмори худӣ,
Кори ҳар касро диҳӣ анҷом — дар кори худӣ. *Соиб*

**ба гил даромадан** *киноя аз* мурдан.

Ҷаҳондор аз он кор шуд тангдил,
Ки солори гелӣ даромад ба гил. *Низомӣ*

**ба гил мондан** *аз чизе* хиҷил ва шарманда шудан аз чизе.

Ба гил бимонда қади сарви ноз аз он қомат,
Хиҷил шудаст гули гулситон аз он ораз. *Ҳофиз*

**ба гил хуршедро пӯшида доштан** *киноя аз* талоши беҳуда кардан барои пӯшидани ҳақиқат.

Ба гил хуршедро пӯшида медошт. *Низомӣ*

**дар гил гирифтани пои** *касе* дар гил фурӯ рафтани пои касе, ба гил дармондани касе.

Қай тавонад Ҷомӣ аз пай рафтанаш
Чун зи гирья пои ӯ дар гил гирифт? *Ҷомӣ*

**ГИЛА** گله шиква, шикоят.

Шарҳи ин бигзораму гирам гила
Аз ҷафои он нигори даҳдила. *Румӣ*

Галлаи моро гила аз гург нест,
К-ин ҳама бедод шубон мекунад. *Саъдӣ*

Гуфт: Пеш о, эй зи шӯрӣ дар гила,
К-оби ширинат диҳам аз ҳавсала. *Ҷомӣ*

**гила доштан** шикваву шикоят доштан.

Гарчи он моҳ ҷафо кард, Фузулӣ, бар ман,
Ман надорам гила аз моҳ, зи гардун дорам. *Фузулӣ*

**гила кардан** шикваву шикоят кардан.

Амир Биғу ба наздики амир Туғрул ба Ироқ нома кард ва бисьёре гила кард аз мир Чугро. *«Таърихи Систон»*

**ГИЛАМАНД** گله‌مند шиквакунанда, шикояткунанда.

Куфрони неъмату гиламандони беадаб
Дар пеши ман зи шукри гадоёна хуштар аст. *Урфӣ*

**ГИЛАОМЕЗ** گله‌آمیز шиквоомез, шикоятомез.

Нахуст овард аз эзид паёме,
Паёми гилаомезе тамоме. *Бадрии Кашмирӣ*

**ГИЛЕМ** گلیم 1. ҷомаи дурушти аз пашми буз ва гӯсфанд бофташуда, чакман.

[Арабҳо] ҳарчи бо эшон буд, аз ҷомаи дебо ва зару сим — ҳама[ро] аз эшон бигирифтанд ва эшонро гилемҳо иваз доданд ва ба кишоварзӣ машғулашон карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Кулоҳи саодат яке бар сараш,
Гилеми шақоват яке дар бараш. *Саъдӣ*

2. навъе аз палоси пашмин, фарш.

Даҳ дарвеш дар гилеме бихусбанду ду подшоҳ дар иқлиме нагунҷанд. *Саъдӣ*

◇ **гилеми хеш берун бурдан** *киноя аз* танҳо дар фикри беҳбудии кори худ шуда ғами дигаронро нахӯрдан.

Дунон чу гилеми хеш берун бурданд,
Гӯянд чӣ ғам, гар ҳама олам мурданд? *Саъдӣ*

**гилеми худро аз об баровардан** *киноя аз* худро халос кардан; кори худро саранҷом додан.

Гилеми худ барор аз об, Соиб,
Туро бо ин гаронҷонон чӣ кор аст! *Соиб*

**беш аз гилеми худ по кашидан** аз ҳадду андозаи худ берун баромадан.

З-ин сарзаниш, ки кард туро дӯст, Ҳофизо,
Беш аз гилеми хеш магар по кашидаӣ? *Ҳофиз*

**ГИЛЕМГӮШ** گلیم‌گوش 1. мувофиқи афсона гурӯҳе аз мардум, ки гӯё гӯшҳои онҳо чунон калон будааст, ки якеро бистару дигареро кӯрпа карда мехобидаанд.

...ва синфи ахирро гилемгӯш гӯянд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* абр, парчаҳои абр.

Дар боғ кунун ҳарирпӯшон бинӣ,
Бар рӯи ҳаво гилемгӯшон бинӣ. *Манучеҳрӣ*

**ГИЛИГАР** گلگر гилкор, банно.

Замона ҳаст ба давлатсарои ту меъмор,
Чу офтобу маҳаш сад гилигару муздур. *Асири Ахсикатӣ*

**ГИЛИН** گلین 1. гилӣ, аз гил сохташуда.

Басе хок биншаста бар фарқи ӯ,
Ниҳода ба сар-бар гилин афсаре. *Манучеҳрӣ*

**гилин ратл** қадаҳи сафолин.

Бас сафолинлабу хокинруху сангинҷонам,
Оташин обу гилин ратл кунад дармонам. *Хоқонӣ*

2. *маҷ.* зишт, зиштнамо.

Иморатҷӯй шуд товус, аз он пои гилин дорад,
Валекин сарбузургӣ ёфт бум аз буми вайроне.
*Хоқонӣ*

◇ **гилин гӯй** *киноя аз* кураи замин; **гилин гӯйро дар чанбар овардан** *киноя аз* тасарруф кардан ва ба даст даровардани ҷаҳон.

Чу дар хотир омад ҷаҳонҷӯйро,
Ки дар чанбар орад гилин гӯйро. *Низомӣ*

**ГИЛМӮҲРА** گلمهره **1.** мӯҳраи гилин, мӯҳраи аз гил сохташуда; гулӯлаи гилин, ки ба воситаи туфак ном чӯби дарози найчамонанд бо зӯри пуф гунҷишк ва амсоли он шикор карда мешавад,

Ҳар хуҷҷате, ки гуфт бад-ӯ рад кунию боз
Андар даҳон ниҳиш чу гилмӯҳра дар туфак.
*Сӯзанӣ*

2. *киноя аз* ҷисми одамизод, ки гӯё аз дусад мӯҳра (ё порчаи устухон) иборат аст; *ниг.* **мӯҳра** 1.

Дусад мӯҳра дар якдигар сохтаст,
Ки гилмӯҳрае чун ту пардохтаст. *Саъдӣ*

**ГИЛНОК** گلناک олудаи гил, лойнок, лойолуд.

Гар на сарчашма зи гил пок шавад,
Чӣ аҷаб з-об, ки гилнок шавад. *Ҷомӣ*

**ГИЛОБ** گلاب гили бо об омехташуда.

Дару девор бӯи гул гирифт аз ҳусни рангинат,
Ки селоби гарон гар бигзарад, бӯи гилобояд.
*Шавкат*

**ГИЛОБА** گلابه гили бо об омехта, гили бо об сиришташуда.

Ҷуз гилоба дар танат ку, эй муқил,
Об софӣ кун зи гил, эй хасмдил! *Румӣ*

**ГИЛХОР** گلخوار лойхӯр, хокхӯр, хӯрандаи гил.

Чун мизоҷи одамӣ гилхор шуд,
Зарду бадрангу сақиму зор шуд. *Румӣ*

Пеши атторе яке гилхор рафт,
То харад ублуҷу қанди хоси зафт. *Румӣ*

**ГИЛХОРА** گلخواره кирми сурхи дароз, ки дар замин, махсусан замини нам зиндагӣ мекунанд; гилхӯра, лойхӯрак.

Ҳеҷ ноқистар аз харотин нест ва ӯ кирмест сурх, ки андар гили ҷӯй бувад ва ӯро гилхора хонанд.
*Низомии Арӯзӣ*

**ГИМЕЗ||ГИМИЗ** گميز пешоб, шоша.

Оташе биншонад аз тан таффу тез,
Чун замоне бигзарад, гардад гимез. *Рӯдакӣ*

Бо чунин дил чӣ ҷои борон аст,
К-абр бар ту гимез ҳам накунад. *Саноӣ*

**ГИПО** گيپا *ниг.* **гепо.**

**гир** گير *асоси замони ҳозираи* **гирифтан.**

**ГИР** گير**: гир афтодан** а) дучор шудан; б) воқеъ шудан.

Сӯҳбати ӯ [Ҳаким Абулфатҳ] ба шуарои вақт, мисли Урфӣ ва Ҳаётӣ, гир афтод.
*«Хизонаи омира»*

**гир кардан** гирифтор кардан.

Аҷал чун дом карда гир, пӯшида ба хок-андар
Са(й)ёд аз дур як дона бараҳна карда лӯсона.
*Кисоӣ*

**ГИРАВ** گرو *ниг.* **гарав.**

**ГИРАВГОН** گروگان *ниг.* **гаравгон.**

**ГИРАВИДАН** گرويدن *ниг.* **гаравидан.**

**ГИРД** گرد доира; **гирд рӯй** рӯи. доирашакл.

Баланд қадди ту сарв аст, гирд рӯи ту моҳ,
На сарви боғ чунону на моҳи чарх чунин.
*Фаррухӣ*

**гирди ...** атрофи ..., перомуни ...

Гирди гули сурх-андар хатте бикашидӣ,
То халқи ҷаҳонро бификандӣ ба халолӯш. *Рӯдакӣ*

Ҳама ишқи вай анҷуман гирди ман,
Ҳама некӯӣ гирди вай анҷуман. *Шокири Бухорӣ*

**гирд бар гирди ...** давродаври ..., перомуни ...

Ҳар касе гирд бар гирди кӯшки хеш хонаҳои чокарон ва атбои хеш бино карданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**гирд кардан** а) андӯхтан, ҷамъ намудан, захира кардан.

Бихӯр, эй нексирати сарамард,
К-он фурӯмоя гирд карду нахард. *Саъдӣ*

б) барпо кардан, ташкил кардан.

Ман ғавғое гирд кунам ва аз Усмон ... безорӣ биситонам ва байати ӯро нақз кунам.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ҷаҳон гирд кардан** давлати бисьёре ҷамъ овардан.

Ҷаҳон гирд кардам, нахӯрдам бараш,
Бирафтам чу бечорагон аз сараш. *Саъдӣ*

**гирд овардан** ҷамъ кардан, фароҳам овардан; андӯхтан; ба даст овардан.

Бирав, хӯшачин бош саъдисифат,
Ки гирд оварӣ хирмани маърифат. *Саъдӣ*

Дӣ шона задӣ гесӯ, афтод басе дилҳо,
Гирд ор даме охир дилҳои парешонро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гирд омадан** як ҷо ҷамъ омадан, фароҳам омадан.

Гирд омада пеши ӯ нишастанд,
Чун моҳу ситора ҳалқа бастанд. *Ҳилолӣ*

**гирд омадан** *бар касе* ҷамъ шудан, ғун шудани чизе бар касе.

Баққолеро дираме чанд бар сӯфиён гирд омада буд дар Восит; ҳар рӯз мутолабат кардӣ ва суханҳои бохушунат гуфтӣ. *Саъдӣ*

**(ба) гирди** *касе* (*ё чизе*) **гардидан** (*ё* **гаштан**) а) гирдогирди касе ё чизе гаштан.

Маҷнун гӯён, сиришк борон
Гаштанд ба гирди кӯҳсорон. *Ҳилолӣ*

б) *киноя аз* майлу рағбат намудан ба касе ё чизе.

Бар онам, к-аз ту ҳаргиз барнагардам,
Ба гирди дилбари дигар нагардам. *Анварӣ*

Лек фанни ғазал наварзида,
Ҳама гирди фасона гардида. *Ҳилолӣ*

**гирди** *касе* (*ё чизе*) **гирифтан** иҳота ва муҳосира кардан касеро ё чизеро.

Вале чун накард ахтарам ёварӣ,
Гирифтанд гирдам чу ангуштарӣ. *Саъдӣ*

◇ **гирди домон гаштан** *киноя аз* наздик шудан ба касе ё чизе, наздикӣ ва тақарруб ёфтан.

Басе дар миён шӯру ғавғо гузашт,
Ки бо вай яке гирди домон нагашт. *Ҷомӣ*

**гирди рон ба гардан будан** *киноя аз* фурӯхтани қассоб гӯшти ронро бо гӯшти гардан.

Ҳикмат ин аҷдодро бар ҳам бибаст,
Эй қас(с)об, ин гирди рон бо гардан аст. *Румӣ*

**ГИРДА** گرده 1. доирашакл, гирдшакл; **гирда нон** нони гирдшакл, нони қурс, гирдача.

Дар рӯз як гирда нон ва косаи адас ба зайт пӯхта диҳанд ва мавиз низ диҳанд. *Носири Хисрав*

2. нони доирашакл, нони гирдшакл, нони қурс.

Басе иштиҳо сахту ин гирда хурд,
Куҷо роҳи серӣ тавонам супурд. *Ҷомӣ*

**гирдаи зард** навъе аз нони гирдшакл.

Суфраи нон кашиду лахте х(в)ард
Аз руқоқу сафеду гирдаи зард. *Низомӣ*

3. *таър.* порчаи гирди зард, ки барои аз дигар миллатҳо фарқ кунонидани яҳудиён ба китфи ҷомаи онҳо дӯхта мешуд.

Гирда бар дӯш роҳиби дайрам,
Ҳалқа дар гӯш соҷиди Лотам. *Низорӣ*

◇ **гирдаи моҳ** қурси моҳ, доираи моҳ.

Зи зангор гун кард хони сипеҳр,
Ба ҷуз гирдаи моҳ ё қурси меҳр. *Ҷомӣ*

**ГИРДАК** گردک 1. хиргоҳ, хайма.

Дар ин гирдак нишаста хисрави Чин,
Дар он дигар фитода шӯри Ширин. *Низомӣ*

2. ҳаҷла, хонае, ки барои арӯс тайёр карда мешавад.

Гириифташ даст, биншондаш бар он даст,
Бирун омад, дари гирдак бар ӯ баст. *Низомӣ*

**ГИРДАКОН** گردکان чормағз, ҷавз.

Гирдаконе чандаш андар ҷайб кард,
Ки ту тифлӣ гир, ин мебоз фард. *Румӣ*

Бар раҳаш биншастаам чун гирдакон ҷобуксавор,
Даррасад бо ҷилваю в-аз хок бардорад маро. *Фузулӣ*

◇ **чун гирдакон бар гунбад будан** *киноя аз* нопойдор ва беъсабот будан; беҳуда ва бефоида будан.

Партави некон нагирад он ки буньёдаш бад аст,
Тарбият ноаҳлро чун гирдакон бар гунбад аст. *Саъдӣ*

**ГИРДБОД** گردباد боди сахт ва тезу тунде, ки хоку хошокро сутунвор ба ҳаво печонида мебарорад.

Ҳамегирифт ба тиру ҳамефиканд ба юз,
Чу гирдбод ҳамегашт бар ямину ясор. *Фаррухӣ*

Рӯзе Маҷнун ба домани дашт
Саргашта чу гирдбод мегашт. *Ҳилолӣ*

**ГИРДБОДА** گردباده *ниг.* **гирдбод.**

Тадбири корсозат бе дастбурди хайлат,
Андар ғубори шубҳат монанди гирдбода. *Сайфи Исфарангӣ*

**ГИРДБОН** گردبان кӯҳони шутур.

Раҳм омад мар-шутурро, гуфт: Ҳин,
Барҷаҳу бар гирдбони ман нишин. *Румӣ*

**ГИРДГОҲ** گردگاه камар, миён.

Дареғ он камарбанду он гирдгоҳ!
Дареғ он кашу бурзу болои шоҳ! *Фирдавсӣ*

**ГИРДНО** گردنا *ниг.* **гардано.**

**ГИРДОБ** گرداب ҷои чуқури дарьё ё баҳр, ки обаш давр-занон фурӯ меравад.

Чунин хондам ки дар дарьёи аъзам
Ба гирдобе дарафтоданд бо ҳам. *Саъдӣ*

То ба баҳри шавқ чун гирдоб дорам изтироб,
Нест нақши хотами ман ҷуз каманди печутоб. *Бедил*

**ГИРДОБВАШ** گردابوش гирдобмонанд, ба худ печандаи фурӯраванда.

То суроғи гавҳари дил дар назар дорем мо,
Рӯзу шаб гирдобваш бар худ сафар дорем мо. *Бедил*

**ГИРДПОЙ** گردپای атрофи тахт, гирдогирди тахт, пиромуни нишастгоҳ; нишастгоҳ.

Ҷаҳон аз бадиҳо бишӯям ба рой,
Пас он гаҳ кунам даргаҳе гирдпой. *Фирдавсӣ*

**ГИРДУ** گردو *ниг.* **гирдакон.**

Ҳар гирде гирду нест. *Зарбулмасал*

**ГИРДӢ** گردی мудаввари, доирашаклӣ, лӯндагӣ.

Бад-он гирдист он симин занахдон,
Бад-он ҳаммидагӣ зулфайни ҷонон. *Унсурӣ*

**ГИРЕБОН** گریبان ҷоки либос аз сари сина то паси гардан.

Ҳама хӯрданд ва ман нахӯрдам ва дар гиребони худ рехтам ва вай надонист. *«Таърихи Наршахӣ»*

Нест ғам, гар шуд гиребони ман аз ғам чок-чок,
Синаам чок аст, аз чоки гиребонам чӣ бок? *Ҳилолӣ*

**гӯи гиребон** тугмаи гиребонбанд.

Силсилаи абр гашт зулфи зар эҳсони ӯ,
Қурсаи хуршед гашт гӯи гиребони ӯ. *Хоқонӣ*

**гиребон гирифтан** аз гиребон доштан.

Сагу дарбон чу ёфтанд ғариб,
Ин гиребон бигирад, он доман. *Саъдӣ*

◇ **гиребон чок задан** аз зӯрии ғаму андӯҳ бетоқат шудан, изҳори ниҳояти бетоқатӣ кардан.

Зи сӯзи сина мурдам, чанд пӯшам доғи ҳиҷронро,
Дигар тоқат надорам, чок хоҳам зад гиребонро. *Ҳилолӣ*

**гиребон ба дасти** *касе, чизе* **додан** дода шудан ба касе, чизе; гирифтор шудан ба касе, чизе.

Ҳар ҷо ки рафт, дод гиребон ба дасти ғам,
Аз пои гул касе ки дар ин фасл по кашид. *Соиб*

Гиребонаш ба дасти ишқ доданд,
Ба рӯяш дар зи расвой кушоданд. *Ҳозиқ*

**ГИРЕБОНГИР** گریبان‌گیر 1. гирандаи гиребони касе; 2. *маҷ.* гирифторкунанда; **гиребонгири** *касе* **шудан** гирифторкунандаи касе шудан.

Шуд гиребонгири Ҷомӣ дарди ишқ,
Доман аз вай низ дарчидему рафт. *Ҷомӣ*

**ГИРЕБОНӢ** گریبانی навъе аз либоси беостини мардона, ки аз рӯи қабо пӯшида мешуд.

Имрӯз ҳаме ба мутрибон бахшӣ
Савби шатриву шеъри Гургонӣ.
В-аз дасти чу санги ту намеёбад
Муъзин ба масал яке гиребонӣ. *Носири Хисрав*

**ГИРЕВА** گريوه *ниг.* **гарева.**

**ГИРЕВОЗА** گريوازه марворид, лаъл ва дигар сангҳои қиматбаҳои ба ришта кашидашуда.

Зи бажм михнақае ёфт шохи гул манзум,
Чу бод кард гиревозаи шаҷар мансур.
*Асири Ахсикатӣ*

**ГИРЕҲ** گره 1. банд, уқда, тугун.

Ҳавас дорам, ки дӯзам чоки дил аз тори гесӯяш,
Вале чандон гиреҳ дорад, ки дар сӯзан намеояд.
*Ҳилолӣ*

Шитоби умри ман бинӣ, мабур аз дӯстон, ҷоно,
Гиреҳ магсил зи тан ҷонро, ки душвор аст пайвандаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гиреҳ бастан** а) уқда кардан; б) ҳалқа кардан.

Бастӣ гиреҳ аз бахри ҷафо зулфи дуторо,
Бардоштӣ аз рӯи замин расми вафоро. *Фузулӣ*

**гиреҳ задан** а) уқда бастан; б) ҳалқа андохтан, печутоб додан.

Тоб мадеҳ ба турраат, бар дили мӯ гиреҳ мазан,
Бидъати тозае манеҳ қоидаи шикастро. *Махфӣ*

**гиреҳ кардан** *ниг.* **гиреҳ бастан.**

Зи фитрок бикшуд печон каманд,
Гиреҳ карду бар гӯри ваҳшӣ фиканд. *Хоҷу*

2. лӯндача ва кулӯлачаҳое, ки дар решаи дарахтҳо пайдо мешавад, ғурум.

Шуд фикратам ба дил зи дами сарди носеҳон
Чун решаҳои нахл зи боди хазон гиреҳ. *Шоҳин*

3. лӯндачае,ки дар пӯсти одам ё ҳайвонот аз басташавии хун пайдо мешавад.

Ба ҳар узвам аз пӯст чандин гиреҳ,
Ту гӯӣ ба бар карда дорад зиреҳ. *Савдо*

4. чин, оҷинги пешонӣ.

Каёнӣ камонҳо даромад ба зеҳ,
Зи қабза миёни ду абрӯ гиреҳ. *Шодӣ*

◇ **гиреҳ бар абрӯ** *киноя аз* туршрӯ, ғазаболуд.

Ба зиндони қозӣ гирифтор беҳ,
Ки дар хона дидан бар абрӯ гиреҳ. *Саъдӣ*

**гиреҳ ба(р) абрӯ баровардан** *киноя аз* нохуш кардан, туршрӯ ва гирифтатабиат гардонидан.

Сухан, к-он ба абрӯ барорад гиреҳ,
Агар офарин аст, ногуфта беҳ. *Низомӣ*

**гиреҳ бар абрӯ задан** *киноя аз* хашму ғазаб зоҳир намудан.

Мазан, то тавонӣ, бар абрӯ гиреҳ,
Ки душман агарчи забун, дӯст беҳ. *Саъдӣ*

**гиреҳ бар (ё дар) гиреҳ** печ дар печ; **гиреҳ дар гиреҳ шудан** а) печ дар печ шудан, ба ҳам печидан, чигил шудан; б) ба мушкилӣ ва душворӣ дучор шудан.

Эй корҳои ман, ки гиреҳ дар гиреҳ шудаст,
Бикшодаме якояк, агар чирадастаме. *Хоқонӣ*

**гиреҳ афкандан** азоб додан, ғаму ғусса додан.
Эй зулфи сунбулат зада бар арғувон гиреҳ,
Афканда сад гиреҳ ба раги ҷон аз он гиреҳ.
*Шоҳин*

**гиреҳ афтодан** *дар чизе* печ дар печ шудани чизе, печутоб хӯрдани чизе, печутобдор гаштани чизе.

Шуд ба савдои сари зулфи ту ҷисмам риштае,
Сад гиреҳ афтода аз тоби ғами даврон дар ӯ. *Фузулӣ*

**гиреҳ боз (ё во) кардан** *киноя аз* ҳал намудани корҳои сарпеч, осон гардонидани мушкилиҳо ва сахтиҳо.

Ба ҳар доира, к-ӯ зада турктоз,
Зи паргори хатташ гиреҳ карда боз. *Низомӣ*

Мӯшикофон, ки гиреҳҳои фалак во карданд,
Қош як уқда аз он зулфи дуто бикшоянд. *Соиб*

**гиреҳи абрӯ ба ҳам бастан** *киноя аз* изҳори ошуфтаҳолӣ, бедимоғӣ ва озурдахотирӣ кардан.

Дарвеше дар ҳалқаи сӯфиён турш нишаста буд ва гиреҳи абрӯ ба ҳам баста, чунон ки ба сад ранҷу ғам мубталост. *«Хористон»*

**гиреҳ аз абрӯ бар гӯша ниҳодан** кушодарӯ шудан, аз хашм ва гирифтагии табиат баромадан, ғаму андӯҳро як сӯ гузоштан.

Гиреҳ з-абрӯи хеш бар гӯша неҳ,
Ки дар гӯша беҳтар камонро гиреҳ. *Низомӣ*

**гиреҳ аз дил (ё хотир) (бар)кушодан** *киноя аз* кушодадил шудан, аз хафагӣ ва гирифтагӣ ба хушҳолӣ гузаштан.

Аз он чарбгуфтори ширинзабон
Гиреҳ баркушод аз дили марзбон. *Низомӣ*

Чӣ сон ба боғ равам бе ту, к-аз назораи гул
Гиреҳ зи хотири ман бе рухи ту накшодаст.
*Шоҳин*

**гиреҳ аз коми дил кушодан** ба мӯроду мақсади худ расидан.

Бад-он Лайлӣ, ки коми дил барояд,
Гиреҳ аз кору коми дил кушояд. *Мулҳам*

**гиреҳ аз кор кушодан** *киноя аз* корро осон гардонидан.

Гиреҳ зи кор чу накшод беқарории мо,
Дигар чӣ суд, дило, аз фиғону зории мо. *Махфӣ*

**гиреҳ аз рози анҷум кушодан** аз асрори фалак бохабар шудан.

Гаҳе роз бо анҷуман мениҳод,
Гаҳ аз рози анҷум гиреҳ мекушод. *Низомӣ*

**гиреҳ аз ҳам кушодан** *киноя аз* бартараф кардани мушкилиҳо.

Қаламро нохун аз ангушт додӣ,
Ки як олам гиреҳ аз ҳам кушодӣ. *Ҳозиқ*

**гиреҳ ба бод (бар)задан** *киноя аз* ба зиндагӣ ва дуньё умед бастан.

Матои ҷаҳон ҳаст боди равон,
Гиреҳ барзадан бодро чун тавон? *Хисрави Деҳлавӣ*

Чун Сулаймон ҳам гиреҳ бар бод натвонист зад,
Эй ҳубоб, ин саркашӣ бар умри мустаъҷил чаро?
*Бедил*

**гиреҳ ба дил задан** ба душворӣ андохтан, ба мушкилӣ дучор кардан.

Нахли оҳе, ки баст по ба гилат,
Мавҷи шавқе, ки зад гиреҳ ба дилат... *Бедил*

**гиреҳ бар гиреҳ афкандан** *киноя аз* корҳои мушкилро мушкилтар кардан.

Дили бастаро баркушоям зи банд,
Гиреҳ бар гиреҳ чун тавонам фиканд. *Низомӣ*

**гиреҳ бар дили** *касе* **афкандан** ба ғаму ғусса дучор намудан касеро.

Чу нофа бар дили мискини ман гиреҳ мафикан,
Ки аҳд бо сари зулфи гиреҳкушои ту баст. *Ҳофиз*

**гиреҳ бар риштаи кор афтодан** *киноя аз* душвор гаштани кор.

Агар дар ҷазираи сангпуштон фитодам, гиреҳе бар риштаи кори ман афтад, ки дасти фикр аз кушодани он оҷиз ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**гирех бар сина задан** *киноя аз* хомўш будан.

Гирех бар сина зан, бе ранч махрўш,
Адаб кун ишваро, яъне ки хомўш. *Низомӣ*

**гирех бар чони** *касе* **кардан** ба ғаму андўх дучор кардан.

Аз он хун ҳар гирех дар мўй тар кун,
Гирех бар чони ошиқ сахттар кун.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гирех дар гулў шикастан** *киноя аз* ба тарсу вахм афтодан.

Зи ғурридани жандапилони маст
Гирех дар гулўи ҳизаброн шикаст. *Низомӣ*

**гирех дар дил гирифтан** *киноя аз* дилтанг шудан, ошуфта ва парешон гардидан.

Ё намебояд зи озодӣ задан чун сарв лоф,
Ё гирех аз бебарӣ дар дил намебояд гирифт.
*Соиб*

**гирех дар кори** *касе* **андохтан** *киноя аз* кори касеро мушкил гардонидан.

Чу чашми шавқ бар рухсораш андохт,
Зи худ рафтан гирех дар кораш андохт. *Нозим*

**аз роз гирех боз кардан** *киноя аз* гуфтан, ошкор намудани асрор.

Ба фармони шаҳ марди пўшидароз,
Зи рози ниҳуфта гирех кард боз. *Низомӣ*

**ба пешонӣ будани гирех** бадхашм будан, бадфеъл будан, бадқабоқ будан.

Надорад хонаи дарьюзагар занчиру дарбанде,
Гирех чун ғунча бар пешонии соил намебошад.
*Сайидо*

**дар гирех андохтан** *чизеро киноя аз* мушкил намудан, душвор гардонидан чизеро.

Худнамоӣ корҳоро дар гирех андохтаст,
Қатра чун бардошт даст аз хеш, дарьё мешавад.
*Соиб*

**ГИРЕҲБАНД** گره‌بند банди қабо; ҳалқас, ки тугма аз он гузаронда мешавад.

Ниқоби гул кашиду зулфи сунбул,
Гиреҳбанди қабои ғунча во кард. *Ҳофиз*

**ГИРЕҲБУР** گره‌بر кисабур, дузд, таррор.

Зи ганчхонаи султон кучо хабар дорад
Гиреҳбуре, ки зи баҳри ду фулс таррор аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГИРЕҲГИР** گره‌گیر 1. гиреҳдор; 2. *мач.* печутобдор; чингила.

Хандаи чоми маю зулфи гиреҳгири нигор,
Эй басо тавба, ки чун тавбаи Ҳофиз бишкаст.
*Ҳофиз*

Аз ин бастан бар ў зулфи гиреҳгир,
В-аз ў гардан даровардан ба занчир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. *мач.* хамида; пурчин (сифати абрў).

Чин зи абрўи гиреҳгири ту хат ҳам накушуд,
То қиёмат нашавад нарм камоне, ки туроcт. *Соиб*

**ГИРЕҲКУШО** گره‌کشا мушкилкушо, ҳалкунандаи душвориҳо, хочатбарор.

Замонаест ки бо сад гиреҳкушо хуршед
Гирех зи дил натавонад кушуд шабнамро. *Соиб*

Ману пачот зи доми саломатӣ, ҳайҳот,
Ки дар тариқи муҳаббат гиреҳкушое нест. *Махфӣ*

**ГИРЕҲКУШОӢ** گره‌کشائی мушкилкушоӣ, ҳал кардани душвориҳо.

Нашуд зи нохуни саъям гирех зи риштаи бахт,
Тамоми умр маро дар гиреҳкушоӣ рафт. *Махфӣ*

**ГИРЕҲМЎ** گره‌مو чингиламў, он кӣ мўҳои печутобнок дорад.

Гирех кард моҳи гиреҳмў каманд,
Биёфканду овард шаҳро ба банд. *Хочу*

**ГИРИСТАН** گرستن‖گریستن гирья кардан, ашк рехтан, оби дида кардан.

Бас гурсина хуфту кас надонист, ки кист,
Бас чон ба лаб омад, ки бар-ў кас нагирист.
*Саъдӣ*

Як рўз басе гирист чун шамъ,
Оби мижа шуд ба доманаш чамъ. *Хилолӣ*

◇ **гиристани абр** *киноя аз* боридани борон.

Абр омаду бигрист бар атрофи чаманҳо,
Шуд шуста ба шабнам рухи гулҳову суманҳо.
*Шоҳӣ*

**Гиристани Муғон** навҳаи муғон; навъе аз оҳангҳо, ки гўё ба муносибати марги Сиёвуш ихтироъ шудааст.

Мардумони Бухороро дар куштани Сиёвуш навҳаҳост... ва қавволон онро «Гиристани Муғон» хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**гиристани шамъ** *киноя аз* об шудани шамъ (аз шўъла).

Шамъ бигрист замоне зи сари сўзу бимурд
Сўзам аз гирья намемурд, ки бисьёре буд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Як рўз басе гирист чун шамъ,
Оби мижа шуд ба доманаш чамъ. *Ҳилолӣ*

**хун гиристан** гирьяи чонсўз кардан.

З-он лаби майгун, ки ҳуш аз ман барад,
Хун ҳамегирьям чу бар оташ кабоб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гирифт** گرفت *асоси замони гузаштаи* **гирифтан.**

**ГИРИФТ** گرفت гирифтугир, муохиза, сахтгирӣ.

Аз гирифти ман зи чон испар кунед,
Гарчи акнун ҳам гирифтори манед. *Румӣ*

**ГИРИФТА** گرفته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **гирифтан;** 2. асир, гирифтор, банда.

На ба худ меравад гирифтаи ишқ,
Дигаре мебарад ба қуллобаш. *Саъдӣ*

3. *мач.* гирифтатабиат, бадхўй, бадфеъл.

Мардумон ўро дўсттар медоштанд аз барои он ки ў хушхўйтар буд... ва Саид марде гирифта буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

4. касе, ки аз вай ба касе фоидае намерасад, зиқна, хасис, тангдаст.

Аз рўи мўи ўст, Зуҳурӣ, чаман-чаман,
Дар базли рангу бў гулу сунбул гирифтаанд.
*Зуҳурӣ*

◇ **гирифта задан** а) задан бо чизи нўгтез ҳамчун найза; б) сарзаниш кардан.

Ҳаст фалакро ба табъ, хоса бар аҳли ҳунар
Расми гирифта задан, хўи дағо бохтан. *Саноӣ*

в) лоф задан.

Гирифта мазан дар ҳарифафганӣ,
Гирифта шавӣ, гар гирифта занӣ. *Низомӣ*

**ГИРИФТАГӢ** گرفتگی гирифтугир; сахтгирӣ; манъкунӣ.

Агар аҳёнан аҳаде бо вуҷуди чунин забт ва гирифтагӣ бебокӣ намуда, ба шурби хамр ё мускире дигар иқдом менамуд, сурби гудохта ба халқи ӯ мерехтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ГИРИФТАЛАБ** گرفته‌لب 1. лаббаста; 2. *маҷ.* хомӯш.

Дид маро гирифталаб, оташи форсӣ зи таб,
Нутқи ман оби тозиён бурда ба нуктаи дарӣ.
*Хоқонӣ*

**ГИРИФТАН** گرفتن 1. ахз кардан, ба даст даровардан, ба чанг овардан; қабз кардан, доштан.

Хуррамдил он ки ҳамчу Ҳофиз
Ҷоме зи маи аласт гирад. *Ҳофиз*

Ман қатили ёраму хуш он қатил,
К-ӯ тавонад домани қотил гирифт. *Ҷомӣ*

2. касб кардан, ҳосил намудан; пазируфтан, қабул намудан, аз худ кардан.

Гуфтам, ки чу шамъи ман бимирад,
Аз шамъи ту боз нур гирад. *Ҳилолӣ*

3. забт кардан, истило кардан, тасаллут кардан, тасхир намудан.

Искандари Зулқарнайн ... бар эшон фармуд, ки дар ин замин шаҳре бояд сохт, ки агар ҳамчу ман подшоҳе бар сари он шаҳр ояд, натавонад гирифт. *«Фатҳнома»*

Имрӯз кушодаам забонро,
З-ин теғ гирифтаам ҷаҳонро. *Ҳилолӣ*

4. ситондан, рабудан.

Офтоби ҳусни ту то арсаи даврон гирифт,
Равнақи бозори ҳусн аз Юсуфи Канъон г и р и ф т.
*Махфӣ*

5. дастгир кардан, банд кардан.

Ба гирифтани ман чӣ эҳтиёҷ аст? *Авфӣ*

Ҳар он ки бидид чашми ӯ, гуфт:
Ку мӯҳтасибе, ки маст гирад? *Ҳофиз*

6. рафтан ба сӯи чизе ё ҷое.

Аз ғояти аҷзу номуродӣ
Гаҳ кӯҳ гирифту гоҳ водӣ. *Ҳилолӣ*

7. расидан, рафта расидан.

Ҳар ҷой ки шуданди, об эшонро гирифт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

8. оғоз кардан, сар кардан, пеш гирифтан, иқдом кардан.

Божгуна рафту безорӣ гирифт,
Бо чунин дилдор киндорӣ гирифт. *Румӣ*

Об аз замин барҷӯшид ва аз осмон боридан гирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аз сар гирифтан** аз нав сар кардан, оғоз намудан.

Он шамъи саргирифта дигар чеҳра барфурӯхт,
В-ин пири солхӯрда ҷавонӣ зи сар гирифт. *Ҳофиз*

9. фарз кардан, пиндоштан, тасаввур кардан, ангоштан.

Гирифтам, ки бар хуни ин мард ташнай, маҷлиси вазири маро ҳурмат ва ҳашмат боистӣ дошт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Гирифтам ин, ки расад навбати суол ба ман,
Димоғи ҳарф куҷо, қудрати ҷавоб куҷо? *Соиб*

10. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'айб гирифтан', 'хун гирифтан' ва ғ.

◇ **гирифтан** *ба чизе* чизеро дорои эътиборе донистан.

Ту он гаҳ шавӣ пеши мардум азиз,
Ки мар-хештанро нагирӣ ба чиз. *Саъдӣ*

**гирифтан** *бар (ё ба) касе* маломат кардан, сарзаниш намудан касеро.

Гар бода менагирам, бар ман магир, ҷонон,
Ман хун хӯрам, на бода, ман ғам хӯрам, на соғар.
*Хоқонӣ*

**гирифтан** *бо чизе* иҳота кардан, фаро гирифтан бо чизе.

Хуршед ҳар сабоҳ ба кӯи ту тофта,
Бому дари туро ҳама бо зар гирифтааст.
*Ибни Ямин*

**гирифтан** *дар (ё андар) касе* асар кардан, таъсир бахшидан ба касе.

Панди мо дар ту нагирад, эй фалон!
Панди ту дар мо нагирад ҳам, бидон! *Румӣ*

**гирифтани дил** *аз чизе* малӯл шудан, ба танг омадани дил, безор шудан аз чизе.

Дорад гиреҳе зулфи ту пайваста ба абрӯ,
Гӯӣ, дилат аз сӯҳбати аҳбоб гирифтаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**гирифтани офтоб** *нуҷ.* торик шудани рӯи офтоб дар натиҷаи пеши онро панаҳ кардани моҳ, кусуф.

**ГИРИФТОР** گرفتار 1. дастгиршуда; асир, бандӣ, ба банду қайд афтида.

Исҳоқ бинни Аҳмад бори сейӯм берун омад ва ин бор гирифтор шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Қайди ҳастӣ чун нафас болу пари парвози мост,
Ҳар қадар Бедил гирифтор аст, озодем мо.
*Бедил*

2. *маҷ.* машғул, саргарм.

Нашъаи сарафканӣ аз зоҳиди худбин маҷӯ,
Ӯ гирифтори шумори сабҳаи саддона аст. *Имло*

Зи хуршеди рухаш нодида тобе,
Гирифтори хаёлаш шуд ба хобе. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* ошиқ, дилдода; мафтун.

Пазиро бош узрамро дар ин кор,
Ки бар майгун лаби лаълам гирифтор. *Низомӣ*

Азбаски гирифторон мурданд ба кӯи ту
Бодаш ҳама ҷон бошад, хокаш ҳама қолибҳо. *Ҷомӣ*

◇ **гирифтори аз худ раста** *киноя аз* ошиқи шайдо.

Мушфиқӣ ҳар кас чӣ донад мастиву ворастагӣ,
Бо гирифторони аз худ раста мегӯем мо.
*Мушфиқӣ*

**гирифтори сурат** побанди шакл, шаклпараст.

Худ санои хеш кун, яъне сӯи маънӣ гирой
В-аз ҳади мадҳи гирифторони сурат бартар о!
*Ҷомӣ*

**гирифтор омадан** *ба чизе* дучор шудан, мубтало гаштан ба чизе.

Қадри офият касе донад, ки ба мусибате гирифтор ояд. *Саъдӣ*

**гирифтор шудан** асир шудан, побанд шудан; ошиқ шудан.

Гуфтам: Он ҷо марав, эй дил, ки гирифтор шавӣ,
Оқибат рафту ҳамон гуфти манаш пеш омад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дил чун гирифтор шуд, сурати Ҳусн пайваста
дар назар овардӣ ва ин абьёт мукаррар мекард.
*Яҳъёи Себак*

**гирифтор** *ба чизе* **будан** мубтало ба чизе будан.

Ба фироқи ту гирифтортарам рӯз ба рӯз,
Қас ба ин рӯз гирифтор мабодо, ки манам.
*Ҳилолӣ*

**гирифтори дил гаштан** побанди орзу ва ҳавасҳои дил шудан; ошиқ гаштан.

Агар з-он ки гаштӣ гирифтори дил,
Чӣ пинҳон кунӣ аз ман асрори дил? *Хоҷу*

**ГИРИФТОРӢ** گرفتاری муқайядӣ, дар қайду банди чизе будан.

То бувад дар ишқи он дилбар гирифторӣ маро,
Қай бувад мумкин, ки бошад хештандорӣ маро?
*Анварӣ*

Дар базми ӯ ҳадиси гирифториям магӯй,
Мутриб, ки он баҳонаталаб тундхӯ бувад. *Савдо*

**гирифторӣ кашидан** азобу машаққати қайду банди чизеро аз сар гузаронидан.

Гирифтам он сари зулфу кашидам сад гирифторӣ,
Ба дасти хеш худро мубтало кардам, надонистам.
*Ҳилолӣ*

**ГИРО** گیرا **1.** гиранда, сахтгиранда; ба қабз гиранда; рабоянда.

Чун набудӣ нек гиро мушти ӯ,
Рехтӣ аз фурҷаи ангушти ӯ. *Румӣ*

**панҷаи гиро** панҷаи сахтгиранда, дасти қавӣ ва зӯр.

Ҳама тан шонасифат панҷаи гиро шудаам,
Ба умеде, ки фитад зулфи ту дар чанг маро. *Соиб*

**2.** *маҷ.* таъсирнок, таъсирбахш.

Рӯ туруш кардӣ, магар дӣ бодаат гиро набуд,
Соқият бегона буду он шаҳи зебо набуд?
*Шамси Табрезӣ*

Чаро бар хоки ин манзил нагирьям, то бигирад гил,
Валекин бо ту оҳандил дамам гиро намебошад.
*Саъдӣ*

**ГИРОГИР** گیراگیر гирифтугир, доругир.

Ғизолвор ҳамерафт, ман давон аз пай,
Ки то расидам он сайдро ба гирогир. *Савдо*

**ГИРОИДАН** گرائیدن *ниг.* **гароидан.**

**ГИРОИШ** گرایش *ниг.* **гароиш.**

**ГИРОМӢ** گرامی азиз, арҷманд, бо қадру қимат; мукаррам, мӯҳтарам.

Ба гурди гиромӣ сӯпурд он сипоҳ
Ки фарзанди ӯ буду ҳамтои шоҳ. *Дақиқӣ*

Ғанимат шумор ин гиромӣ нафас,
Ки бе мурғ қимат надорад қафас. *Саъдӣ*

**гиромӣ доштан** иззат кардан, эҳтиром намудан.

Гирд карданду гиромӣ доштанд,
То ба санг андар ҳамебингоштанд. *Рӯдакӣ*

Ҳофиз аз мӯътақидон аст, гиромӣ дораш,
З-он ки бахшоиши бас рӯҳи мукаррам бо ӯст.
*Ҳофиз*

**гиромӣ кардан** азиз доштан, қимат донистан.

Гар нисори қадами ёр гиромӣ накунам,
Гавҳари ҷон ба чӣ кори дигарам бозояд. *Ҳофиз*

**ГИРОН||ГАРОН** گران **1.** вазнин, сақил, сангин.

Чунонаш бикӯбам ба гурзи гарон,
Ки пӯлод кӯбанд оҳангарон. *Фирдавсӣ*

**бори гарон** бори вазнин, бори сангин.

Ҳар лаҳза саҷдаи ту на аз баҳри тоат аст,
Бори гарони бинии худ бар замин ниҳӣ. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* душвор, сахт, мушкил.

Ба корҳои гирон марди кордида фирист,
Ки шери шарза дарорад ба зерн хамми каманд. *Саъдӣ*

Ҷон шуда осӣ зи тани носипос,
Бехабар аз кори гирони ҳавос. *Хисрави Деҳлавӣ*

**роҳи гирон** роҳи мушкилгузар.

Ба қавли мутриби соқӣ бирун рафтам гаҳу бегаҳ,
К-аз он роҳи гирон қосид хабар душвор меовард.
*Ҳофиз*

**гирон доштан** вазнин пиндоштан, сахт шумурдан; написандидан.

Магар он суханро гирон дошт шоҳ,
Накард аз сари хашм бар ман нигоҳ. *Низомӣ*

**гирон кардан** малол гирифтан.

Ҳар он чи додаи қисмат бувад, сабук пеш ор,
Гирон макун ба дили худ қудуми меҳмонро. *Соиб*

**гирон нишастан** сахт расидан; мувофиқ наомадан.

Аз ин ваҷҳ бо табъи мавлоно гирон нишаста аз тақдими ӯ бетаъхир бархост. *«Таърихи Сайидроқим»*

**гирон омадан** а) вазнин афтодан, сангин шудан, сахтӣ кардан.

Чун нагардад луқма нармам дар даҳон,
Ҳазми он бар меъда меояд гирон. *Ҷомӣ*

б) сахт расидан, малол расидан.

Басе меҳтар андеша кард андар он,
Наёмад ҳаме бар дилаш-бар гирон. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* калон, бузург.

Баромад ба санги гирон санги хурд,
Ҳам ону ҳам ин санг бишкаст хурд. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* фаровон, зиёд, бисьёр.

Ба наззораи он сипоҳи гирон
Равон шуд сарафроз соҳибқирон. *Ҳотифӣ*

**5.** *маҷ.* пурқимат, пурбаҳо; баланднарх, баландарзиш; *муқобили* **арзон.**

Нигорино, ба нақди ҷонт надҳам,
Гаронӣ дар баҳо, арзонт надҳам. *Маҳмуди Варроқ*

Арзон бе иллат не, гарон бе ҳикмат. *Зарбулмасал*

**6.** *маҷ.* бордор, ҳомила.

Гирон буду андар шикам бачча дошт,
Ҳаме аз геронӣ ба сахтӣ гузошт. *Фирдавсӣ*

**7.** *маҷ.* нимкар, даршунав, вазнин (дар бораи гӯш).

Гӯше, ки шуд ба ҳалқаи ишқи бутон гирон,
Нашнидаам, ки қобили панди адиб шуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

Дар ниҳояти пирӣ гӯши ӯ гирон шуд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**8.** *маҷ.* бадхӯ, бадхулқ, бадфеъл.

Гироне назар кард дар кори ӯ,
Ҳасад бурд бар рӯзи бозори ӯ. *Саъдӣ*

Чун гироне ба пеши шамъ ояд,
Хезаш андар миёни ҷамъ бикуш! *Саъдӣ*

**ГИРОНБОР||ГАРОНБОР** گرانبار **1.** вазнинбор, мутаҳаммили бори вазнин.

Чӣ некӯ задаст ин масал пири деҳ:
Сутури лагадзан гаронбор беҳ. *Саъдӣ*

Султон гӯши писарро аз дурри насоеҳ гиронбор сохта видоъ фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

2. *маҷ.* ҳомила, обистан, бордор.

Зи шоҳи ҷаҳон Рӯшанак бор дошт,
Садаф дар шикам дурри шаҳвор дошт,
Чу мавкиб даромад ба Юнонзамин,
Гаронбор шуд гавҳари нозанин. *Низомӣ*

**ГИРОН(И)ДАН** گیراندن || گیرانیدن **1.** даргирондан, оташ афрӯхтан.

Як шамъ аз он маҷлис сад шамъ бигиронад,
Гар мурдаӣ боре ту ҳам зинда шавӣ бо мо.
*Шамси Табрезӣ*

Гарчи аз афсурдагиҳо чун чароғи куштаам,
Метавонад як нигоҳи гарм гирондан маро. *Соиб*

2. дастгир кунонидан, асир гардонидан.

Бадандешу бадхоҳи худ донадам,
Бигиронамаш то нагиронадам. *Ҳотифӣ*

**ГИРОНМАНД||ГАРОНМАНД** گرانمند **1.** он чи вазн дорад; **2.** *маҷ.* зиёд, бисьёр; бисьёр фаровон; калон.

Ҳар сол маблағи гиронманд аз саркори Наввобхон ҷиҳати Масҷиди мазкур аз Беҷопур ба Шероз меравад. *«Таърихи Фаришта»*

Шайдо... қасидае... гуфта ирсол дошт ва ба ҷоизаи гиронманд фоиз гардид. *«Хизонаи омира»*

**ГИРОНМОЯ||ГАРОНМОЯ** گرانمایه **1.** гаронбаҳо, қиматбаҳо, пурқимат.

Матои гаронмоя дорам басе,
Наёрам бурун, то нахоҳад касе. *Низомӣ*

Гар даме даст диҳад рӯи ту дидан моро,
Ҳосил аз умри гаронмоя ҳамон дам бошад.
*Камоли Хуҷандӣ*

Назди хирадмандон ҳеҷ нақде гаронмоятар аз дӯстони мухлис нест. *«Нигори дониш»*

2. арҷманд, олиқадр, одами бузург; асил, наҷиб.

Ҳар гиронмояи замонаи хеш
Гуфт ҳарфе ба қадри пояи хеш. *Низомӣ*

Ӯ марде буд гаронмоя ва бомиқдор наздики аҳли Хуросон. *«Таърихи Табарӣ»*

**ГИРОНРИКОБ||ГАРОНРИКОБ** گرانرکاب ботамкин, собитқадам.

**ГИРОНРИКОБӢ||ГАРОНРИКОБӢ** گرانرکابی ботамкинӣ, собитқадамӣ.

Дар ғамат бо гиронрикобии сабр
Дил зи дастам инон бихоҳад бурд. *Анварӣ*

**ГИРОНСАЙР||ГАРОНСАЙР** گرانسیر оҳистарав, сустрафтор, дергард.

Кӯшиши ҷон барнаёяд бо гиронихои ҷисм,
Об дар оҳан гаронсайр аст чун оҳан дар об. *Соиб*

**ГИРОНСАНГ||ГАРОНСАНГ** گرانسنگ **1.** бисьёрвазн, вазнин.

Ба гурзи гиронсангу шамшери тез
Сару дасти ӯро кунам рез-рез. *«Таърихи Фаришта»*

2. *маҷ.* устувор, маҳкам.

Бувад чун сабза зери санг аз нашву намо оҷиз
Забони арзи ҳоли мо зи тамкини гаронсангаш. *Соиб*

◇ **лашкари гиронсанг** сипоҳи зиёд, бисьёр; сипоҳи азим, вофир.

Аҳмадхонро бо чанде аз умарои номӣ ва лашкари гиронсанги интихобӣ бар сари он ҷамоат таъин фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**хоби гиронсанг** хоби сахт, хоби вазнин.

Гули осори ин хоби гиронсанг
Бирӯяд з-он дар ин гулшан ба як ранг. *Нозим*

**ГИРОНСАНҶ||ГАРОНСАНҶ** گرانسنج қиматбаҳо, пурқимат, пурбаҳо.

Чу шоҳ он матои гиронсанҷ дид,
Чу дарьё яке дашт пурганҷ дид. *Низомӣ*

**ГИРОНСАР||ГАРОНСАР** گرانسر маст, махмур.

Шоҳ гаронсар зи маи хушасар
Боду мабодош гаронӣ ба сар. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дар қасаби седоманӣ остине ду барфишон,
Пои тараб сабук барор, аз чӣ зи май гаронсарӣ?
*Хоқонӣ*

**ГИРОНСОЯ||ГАРОНСОЯ** گرانسایه олиқадр, баландмартаба.

Чу дарьё нагӯям гаронсояй,
Ҳамоно ки чун кон гаронмояй. *Низомӣ*

**ГИРОНТАМКИН||ГАРОНТАМКИН** گرانتمکین пуртамкин, бовиқор.

Набошад саркашӣ дар табъи пирони гиронтамкин,
Ба сад ман зур бардорад зи ҷо тифле камонеро. *Соиб*

**ГИРОНХЕЗ||ГАРОНХЕЗ** گرانخیز кундрафтор, сустрав; *муқобили* **сабукхез.**

Чу *бошад маркаби раҳрав гаронхез,*
Шавад з-он тозиёна сайри ӯ тез. *Ҷомӣ*

**ГИРОНХОБ||ГАРОНХОБ** گرانخواب вазнинхоб, сангинхоб, сахтхоб.

Хуфтагони гиронхоб аз ғиреви таҳсин ва наъраи офарин бедор гардиданд. *«Хизонаи омира»*

◇ **бахти гиронхоб** бахти бад, толеи бад, иқболи паст.

Зи дасти бахти гиронхобу кори бесомон
Гарам бувад гилае, роздори худ бошам. *Ҳофиз*

**ГИРОНХОР||ГАРОНХОР** گرانخوار бисьёрхӯр, пурхӯр, шикампараст.

**ГИРОНХОРӢ||ГАРОНХОРӢ** گرانخواری пурхӯрӣ, бисьёрхӯрӣ.

Ҳамчу хумор аст дарди ту, ки нагардад
Ҷуз ба гаронхории шароб шикаста.
*Сайфи Исфарангӣ*

**ГИРОНӢ||ГАРОНӢ** گرانی **1.** вазнинӣ, сақилӣ, сангинӣ.

Нахустин гаронӣ ва фурӯ шудан, ки сангро аз хештан бувад... *Ибни Сино*

Пандам нашунидӣ ба вафо ҳеҷ, магар кард
Ин дурри гаронсанг ба гӯши ту гаронӣ. *Шоҳин*

2. *маҷ.* гаронбаҳоӣ, пурқиматӣ; *муқобили* **арзонӣ** 1.

Абр обистани дуррест гирон
В-аз гиронии гуҳар арзон аст. *Анварӣ*

3. *маҷ.* бордории зан, ҳомиладорӣ, обистанӣ.

Гарон буду андар шикам бачча дошт,
Ҳаме аз гиронӣ ба сахтӣ гузошт. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* рафтори ногувор, кирдори зишт ва нописандида.

Ту нозуктабъию тоқат надорӣ,
Гиронихои муште далқпӯшон. *Ҳофиз*

5. *маҷ.* хафагӣ, ранҷидагӣ; ғамгинӣ, андӯҳгинӣ.

[Дарвеш] рӯзе дар пешонии вай асари гаронӣ муояна кард. *Ҷомӣ*

Султон қасам ёд карда гуфт, ки аз ту ҳеҷ гиронӣ дар хотир надоштам. *«Таърихи Фаришта»*

**ГИРОНҶОН||ГАРОНҶОН** گرانجان **1.** коҳил, танбал, суст.

Баромад офтоби ҷоп, ки хезед, эй гиронҷонон,
Ки гар бар кӯҳ бартобам, камин зарроти ман гардад. *Шамси Табрезӣ*

2. бадхулқ; бемеҳр, сахтдил.

Тане чанд аз гиронҷонон, ки донӣ,
Хабар бурданд сӯи шаҳ ниҳонӣ. *Низомӣ*

Ҳарифи гиронҷони носозгор
Чу хоҳад шудан, даст пешаш мадор. *Саъдӣ*

Навбаи зӯҳдфурӯшони гиронҷон бигузашт,
Вақти риндию тараф кардани риндон пайдост. *Ҳофиз*

**ГИРОЯНДА** گراینده *ниг.* **гароянда.**

**ГИРОӢ** گیرائی гирандагӣ, сахт ба қабз гиранда будан.

Зи осеби лангиш по пурхалал,
Зи нерӯи гироияш даст шал. *Ҷомӣ*

**ГИРУДОР** گیرودار **1.** фармондиҳӣ, ҳукмронӣ.

Ин ҳама ҳеч аст, чун мебигзарад
Бахту тахту амру наҳйу гирудор. *Саъдӣ*

2. тартиб, сомон.

Туфайли ӯст гирудори айшат,
Куҷо раҳ буд бар дарбори айшат. *Ҳозиқ*

3. кашмакаш, пархош, ҷанг.

Хартуми ман чу гурз бувад вақти гирудор,
Ҳар мӯи ман ба тундию тезӣ бувад синон. *Сайидо*

**ГИРЬЁН I** گریان *феъли ҳоли замони ҳозираи* **гиристан; гирьён-гирьён** дар ҳолати гиристан, ашкрезон.

Бигзошт в-аз он миёна омад,
Гирьён-гирьён ба хона омад. *Шоҳин*

**ГИРЬЁН II** گریان *сифати феълии замони ҳозираи* **гиристан;** ✧ **абри гирьён** абри боранда.

З-абри гирьён шох сабзу тар шавад,
Нури шамъ аз гирья равшантар шавад. *Румӣ*

**ГИРЬЁН(И)ДАН** گریاندن||گریانیدن гирьён кардан, ба гирья даровардан.

Ту набинӣ, ки маро ишва диҳӣ хандоханд,
Солҳо зор бигирьёнаду бигзорад ёр. *Анварӣ*

**ГИРЬЯ** گریه ҳолатест дар инсон, ки аз ғаму андӯҳ ва таассуроти сахт бо рехтани оби дида ва баровардани овози гирифтаю сактадор воқеъ мешавад.

Бо писар инчунин масал зад Сом,
Гирья беҳтар зи ханда(-и) беҳангом. *Саноӣ*

Бедил, ҳуҷуми гирьяи моро сабаб мапурс,
Бемақсад аст кӯшиши ашки равони мо. *Бедил*

**гирьяи сард** ашкрезии сохта; **гирьяи шодӣ ашки** шодӣ, ашке, ки аз хурсандӣ ҳосил мешавад.

Агар шамъи мазори ман нарезад гирьяи шодӣ,
Кӣ доғи хуни ман аз домани дилдор мешӯяд? *Соиб*

**гирья аз чашм кушодан** гирья карда сар додан.

Мӯи зиёдат чу бароя зи чашм,
Гирьяи бисьёр кушояд зи чашм. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гирья дар гулӯ доштан** ба гирья омада шудан; **печидани гирья дар гулӯ** аз шиддати гирья гирифтани нафас дар гулӯ; ✧ **гирьяи абр** *киноя аз* борон.

Аз сиришки ман макаш доман, ки дар ҳар гулшане
Гирьяҳои абр оби рӯи гулзор омадаст. *Мушфиқӣ*

**гирьяи ток** *киноя аз* шароби ангур.

Ту фикри номаи худ кун, ки майпарастонро
Сиёҳнома нахоҳад гузошт гирьяи ток. *Соиб*

**гирьяи шамъ** *киноя аз* об шуда рехтани шамъ дар вақти сӯхтани он.

Зи сӯзи ишқ бувад хор-хори гирьяи шамъ,
Ба дасти шӯъла бувад ихтиёри гирьяи шамъ. *Соиб*

**гирьяаш дар остин аст** ба ҳар баҳона гирья кардан мегирад; он ки гоҳу бегоҳ мегирьяд; **дар гирья шудан** гирьён шудан, ба гирья даромадан, гирья кардан.

Дил фиғон кард охир аз дурӣ,
Ҳусн дар гирья шуд зи маҳҷурӣ. *Мушфиқӣ*

**ГИРЬЯВАР** گریه‌ور ашкрезон, гирьяманд, гирьён; **гирьявар шудан** гирьён шудан, дар гирья шудан.

Ин бигуфту гирьявар шуд он наҳиф,
Ки бар ӯ бигрист ҳам дун, ҳам шариф. *Румӣ*

**ГИРЬЯНДА** گرینده *сифати феълии замони ҳозираи* **гиристан; абри гирьянда** абри боранда.

Манам абри гирьянда шаб то саҳар,
Бувад абри гирьянда болои сар. *Хоҷу*

**ГИРЬЯОЛУД** گریه‌آلود **1.** ашколуд, осори гирья ба чашму чеҳра.

Тамошои гулу шабнам гуворо бод бар булбул,
Қи бӯи гул намеарзад ба рӯи гирьяолудаш. *Соиб*

2. гирьяомез, гирьён-гирьён.

Он нолаи зори гирьяолуд
Оҳанги мақоми ошиқӣ буд. *Ҳилолӣ*

**ГИРӢ** گری: **гирӣ кардан** гиристан, гирья кардан.

Душман чӣ гирӣ кунад, к-аз ӯ ёд кунӣ,
Он беҳ, ки ба фавти ӯ дилат шод кунӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ГИЧ||ГИҶ** گیج||گیج *ниг.* **геч.**

**ГОВ||ГАВ** گاو||گو **1.** ҳайвони хонагии маъруф.

Говону харони борбардор
Беҳ з-одамиёни мардумозор. *Саъдӣ*

Шайхуно, омадай бар сари киште, бишнав,
Риши гованд машоих, ту ҷарой думи гав?*

**гови ассор** гови ҷувози равғанкашӣ.

Сари гови ассор аз он дар қаҳ аст,
Қи аз кунҷидаш ресмон кӯтаҳ аст. *Саъдӣ*

**гови варз** (*ё* **варза**) гови ҷуфт, гови шудгоркунанда, барзагов.

Гӯшт бар гови варз некӯтар,
Зинати мард дониш асту ҳунар. *Саноӣ*

**гови дӯшо** гови ширдеҳ.

Гови дӯшои умри ӯ надиҳад
З-ин пас аз хушксоли ҳодиса шир. *Анварӣ*

**гови кор** гове, ки бо он замин меронанд, барзагов; **гови парворӣ** гове, ки дар айёми тобистон дар оғили сард нигоҳ дошта бо хӯрокҳои муносиб фарбеҳ мекунанд.

Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

**гови Фаридун** гове, ки Фаридун, яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дар кӯдакӣ шири онро хӯрда дар бузургӣ ба он савор мешудааст; **гови харос** гови осиёгардон, гови ҷувозкаш.

Душман шукуҳи шер бубинад зи савлатат,
Гар з-он-к чашмбаста чу гови харос нест. *Ибни Ямин*

**2.** гови афсонавӣ, ки гӯё замин бар болои шохи он қарор гирифтааст, ва он гов бар пушти моҳӣ ва моҳӣ дар об меистад.

Уқоби хешро дар пӯя пар дод,
Зи наълаш гову моҳиро хабар дод. *Низомӣ*

Хуни қурбон рафта дар зери замин то пушти гов,
Гов болои замин аз баҳри қурбон омада. *Хоқонӣ*

**гови замин** а) *ниг.* **гов 2.**

Равон чун зӯр бар сарпанҷа карда,
Қафаш гови заминро ранҷа карда. *Ҳилолӣ*

б) *киноя аз* офтоб.

Чу кӯҳа фурӯ бурд гови замин,
Бурун ҷаст шери сиёҳ аз камин. *Низомӣ*

**3.** *нуҷ.* бурҷи дуйӯм аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, ки онро бурҷи Савр низ номидаанд.

Говест дар осмону номаш Парвин,
Як гови дигар нуҳуфта дар зери замин
Чашми хирадат кушой чун аҳли яқин,
Зеру забари ду гов муште хар бин. *Хайём*

Чу хуршед барзад сар аз бурҷи Гов,
Зи ҳомун баромад хурӯши чаков. *Фирдавсӣ*

**гови гардун** а) гове, ки ба юғ банданд, гове, ки ба ароба мебанданд.

Бифармуд, то гови гардун баранд,
Сари гург аз он беша берун баранд. *Фирдавсӣ*

б) бурҷи дуйӯм аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, бурҷи Савр.

Лагадкӯбаи гурзаи ҳафтҷӯш
Бароварда аз Гови гардун хурӯш. *Низомӣ*

**Гови сипеҳр** (*ё* **фалак, чарх**) бурҷи Савр, бурҷи Гов.

Рав, Гови сипеҳр зуд дарбанд,
В-аз Сунбула ҷумла дона бистон. *Хоқонӣ*

Гавҳари шабро ба шаби анбарин,
Гови фалак бурда зи гови замин. *Низомӣ*

Шери гардун ҳам ба зери бори мост,
Гови чарху Баррааш қурбони мост. *Шамси Табрезӣ*

**4.** сурохӣ, зарфи шароб, ки ба шакли гов сохта шудааст.

Он лаъли луоб аз даҳани гов фурӯ резад,
То мурғи сурохӣ кунадат нағмасарой. *Хоқонӣ*

Аз гов дар мурғаш фишон в-аз мурғ дар моҳӣ чакон,
Бо маҳрухе сӯи даҳон ҳар дам ба ишрат мебараш.
*Бадри Чочӣ*

**гови заррин** сурохии тилло, ки ба шакли гов сохта шудааст.

Оҳуи шерафгани мо гови заррин зери даст,
Аз лаби говаш луоби лаълсон ангехта. *Хоқонӣ*

**гови сафолин** сурохи сафолин, зарфе, ки ба шакли гов аз сафол сохта мешавад.

Гови сафолин, ки оби лолаи тар хӯрад,
Арзани зарринаш аз масом баромад. *Хоқонӣ*

**гови симин** зарфе, ки ба шакли гов аз нуқра сохта шудааст.

Аз масоми гови симин дар сабӯҳ
Арзани зарринравон охир куҷост? *Хоқонӣ*

**5.** *маҷ.* паҳлавон, мубориз, далер.

Биёмад ба майдон яке гов Гӯр,
Ки афзун буд ӯро зи сад гов зӯр. *Фирдавсӣ*

**6.** *маҷ.* бузург, калон; мӯътабар, эътиборнок.

Қардам равону дилро бар ҷони ӯ нигаҳбон,
Ҳамвора гирдаш-андар гурдон буванду говон.
*Дақиқӣ*

**7.** *маҷ.* нодон, аблаҳ, аҳмақ.

З-ӯ говтар надидаму нашнидам одамӣ,
Дар давлаташ аҷаб ғалате карда рӯзгор.
*Фахриддини Гургонӣ*

**8.** номи яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома».

Падар чун бидид он ҷаҳондори нав,
Бифармуд, то ном карданд Гав. *Фирдавсӣ*

◇ **гови анбарзой** (*ё* **анбар**) ҳайвони баҳрӣ, ки аз фазлаи он анбар ҳосил мешавад, кашалот.

Баҳр дидастӣ, ки хезад гови анбарзой аз ӯ,
Гов бин з-у баҳри нӯшин ҳар замон ангехта. *Хоқонӣ*

**гови баҳрӣ** (*ё* **дарьё**) *ниг.* **гови анбарзой.**

Нагӯӣ гови баҳриро: Чаро табхола шуд анбар,
Гиё дар нофи оҳу мушки азфар бешумар дорад.
*Носири Хисрав*

Гови фалакӣ чу гови дарьё,
Гавҳар ба гулӯ дур аз Сурайё. *Низомӣ*

**гови кӯҳӣ** гавазн; **гов зод** *касеро киноя аз* рӯ овардани бахт ба касе, мерос ва нафъ ёфтан.

Ба Ҳиндустон пире аз ҳар фитод,
Падармурдаеро ба Чин гов зод. *Низомӣ*

**гови нар дӯшидан** кори беҳуда кардан.

Онон, ки ба кори ақл删мекӯшанд,
Ҳайҳот, ки ҷумла гови нар медӯшанд. *Хайём*

**гов бар ганҷ рондан** *киноя аз* давлатманд ва тавонгар шудан, соҳиби сарват гардидан (ишора ба афсонае, ки деҳқоне дар вақти шудгор ганҷ ёфта будааст).

Ситора чунон ганҷе аз зар фишонд,
Ки маҳди замин гов бар ганҷ ронд. *Низомӣ*

**гов дар хирман кардан** *касеро* кори касеро помол кардан, расво кардан, кори касеро харобу табоҳ сохтан.

То чу коҳаш фалак диҳад барбод,
Хасмро гов карда дар хирман. *Зуҳурӣ*

**ГОВАРС** گاورس арзан.

Нагардем бар гирди говарсу ҷав,
Магар баъди шаш моҳ, ки бошад дарав. *Низомӣ*

Мане гандум дар ноҳияи Систон ба ҳазору дувист дирам расмӣ шуд ва ҷав ва говарс ва хурмо ҳам бад-ин нарх шуд. «*Таърихи Систон*»

◇ **говарси зар** *киноя аз* қатраҳои арақ, май, шароб.

Аз масоми гови заррин шуд равон говарси зар,
Чун сурохиро сару ҳалқи кабӯтар сохтанд. *Хоқонӣ*

**говарси хун** *киноя аз* қатраҳои хун.

**ГОВАРСА** گاورسه *ниг.* **говарс; говарсаи нуқрагун** *киноя аз* ҷавҳари теғ, обу тоби шамшер, ки аз тобиши мавҷҳои теғ ва шамшер иборат аст.

Балорак ба говарсаи нуқрагун
Зи нуқра бароварда говарси хун. *Низомӣ*

**ГОВБОН** گاوبان нигаҳдори гов, парвокунандаи гов.

Чу шере, ки оташ ба дам дарзанад,
Дами говбонро ба ҳам барзанад. *Низомӣ*

**ГОВГУН** گاوگون вақти торикшавӣ, говгум.

Рост чу шаб говгун шавад, бигурезам,
Гӯям то дар нигаҳ кунанд ба суммор. *Фаррухӣ*

**ГОВДИЛ** گاودل **1.** *киноя аз* аблаҳ, нодон, бехирад.

Машав бо забунафганон говдил,
Ки моӣ дар андӯҳ чун хар ба гил. *Низомӣ*

**2.** *киноя аз* тарсончак, буздил.

Бе шердилӣ ба сар наёяд,
В-аз говдилон ҳунар наёяд. *Низомӣ*

**ГОВДУМ** گاودم карраной, карнай.

Зи фарьёди хармӯҳраву говдум
Алалло баромад зи рӯина хум. *Низомӣ*

Баромад ғиревидани говдум,
Ба он шуд ҳамовоз рӯина хум. *Низомӣ*

**ГОВДӮШ** گاودوش **1.** касе, ки гов медӯшад; **2.** зарфи говдӯшӣ, хурма.

**ГОВДӮША** گاودوشه зарфи говдӯшӣ, зарфи сафолини дугӯшаи махсуси ширҷӯшӣ.

Хасми хари ту чу говдӯша
Аз фоқа ду даст бар сар омад. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ГОВЗӮР** گاوزور пурзӯр, боқувват.

Диловар ба сарпанҷаи говзӯр,
Зи ҳавлаш ба шерон дарафтода шӯр. *Саъдӣ*

**ГОВИЗАНА** گاویزنه номи навое аз мусиқӣ.

Навбате Полизбону навбате Сарви саҳӣ,
Навбате Равшан чароғу навбате Говизана.
*Манучеҳрӣ*

**ГОВКАШ** گاوکش бардорандаи гов.

Мезбон к-ин шуниду рафт ба зер,
Қард бо говкаш ҳикояти шер. *Низомӣ*

**ГОВМЕШ** گاومیش чорпоест аз ҷинси гов, ки тани қавӣ ва шоххои ғафси хамида дорад.

Ба пилони гарданкашу говмеш
Сипаҳро ҳаме тӯша бурданд пеш. *Фирдавсӣ*

Боркаш чун говмешу ҳамлабар чун наррашер,
Гомзан чун жандапилу бонгзан чун каркадан.
*Манучеҳрӣ*

**ГОВОРА** گاواره **1.** галаи гов, подаи гов.

Ки хар шуд, ки хоҳад зи говон суру,
Ба говора гум кард гӯш аз ду сӯ. *Фирдавсӣ*

**2.** *шакли кӯтоҳшудаи* **гоҳвора.**

Озоду бандаву писару духтар,
Пиру ҷавону тифли ба говора. *Носири Хисрав*

**ГОВОҲАН** گاوآهن оҳане, ки ба нӯги сипор (омоч, сохтук) гузаронда заминро шудгор мекунанд.

Қашоварз бар гов бандад лубод,
Зи говоҳану гов ҷӯяд мурод. *Низомӣ*

Чу бар гардун набошад говро ҷуфт,
Замин бе говоҳан чун тавон суфт. *Низомӣ*

**ГОВПАЙКАР** گاوپیکر ба шакли гов, говшакл, говҳайат.

Ҳама каждумвашу харчангкирдор,
Гавазни шерчеҳру говпайкар. *Носири Хисрав*

**гурзи говпайкар** *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Бимонд душмани даҷҷол сураташ дар гил,
Чу хар зи соикаи гурзи говпайкари ӯ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ГОВРАНГ** گاورنگ говмонанд; **гурзаи говранг** *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Дамон пеши Заҳҳок рафтӣ ба ҷанг,
Задӣ бар сараш гурзаи говранг. *Фирдавсӣ*

**ГОВРИШ** گاوریش одами гӯл, аҳмақ, беақл, аблаҳ, хомтамаъ.

Не аҷаб гар говрише заргаре гӯсола сохт,
Табъи соҳиб каффи байзо барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

Говришу бандаи ғайр омад ӯ,
Ғарқа шуд, каф дар заифӣ дарзад ӯ. *Румӣ*

**ГОВРОН** گاوران ронандаи гов; **чӯби говрон** чӯби говронӣ.

Як раҳ ту пушту паҳлӯи худро нигоҳ кун,
Аз хотири ту рафта магар чӯби говрон? *Сайидо*

**ГОВРӮЙ** گاوروی он кӣ рӯяш монанди рӯи гов аст, говчеҳра, говшакл.

**ГОВСОР‖ГОВСАР** گاوسار‖گاوسر говмонанд; говрӯй, говшакл; **говсори Фаридун** гурзи говшакли Фаридун, яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Чу говсори Фаридун зи тозиёнаи ту,
Зи румҳи ту аламӣ ковиён шавад пайдо. *Сӯзанӣ*

**гурзи** (ё **гурзаи**) **говсор** гурзи ба сурати сари гов сохташуда, ки ба баъзе қаҳрамонони «Шоҳнома», махсусан Фаридун мансуб аст.

Аз он ҷойгаҳ шуд ба назди падар,
Ба ҷанг-андарун гурзаи говсар. *Фирдавсӣ*

Ахтарон пеши гурзи говсараш
Рахт бар гови осмон бастанд. *Хоқонӣ*

Пеши гурзи говсораш рӯзи сайд
Шери гардун камтар аз рӯбоҳ бод! *Саноӣ*

Зи пеш андар омад гав Исфандиёр,
Ба даст-андарун гурзаи говсор. *Дақиқӣ*

**ГОВТОЗ** گاوتاز *киноя аз* касе, ки лофи зӯрмандӣ ва паҳлавонӣ мезанад ва худро ба душман ғолиб нишон медиҳад.

Ба гурдонш гуфто, чу шуд разм танг,
Ба ин говтозон намоянд ҷанг. *Асадӣ*

**ГОВТОЗӢ** گاوتازی *киноя аз* таҳдид, тарсонидан.

Ар гумони говтозӣ дорӣ, инак ҳозирам,
Гар наметозӣ ба майдонам, ҳамоҳангӣ макун. *Урфӣ*

**ГОВЧАШМ** گاوچشم **1.** фарохчашм, чашмкалон.

Говчашме чу шери ошуфта,
Шаб наёсуда, рӯз нохуфта. *Низомӣ*

**2.** номи гули берунсафеди дарунзард.

Ҳам аз хайрию говчашму зиришк
Бишуста рухи ҳар як оби сиришк. *Асадӣ*

**ГОВЧЕҲР** گاوچهر говсурат, говрӯй, говшакл; **гурзаи говчеҳр** *ниг.* **гурза** I **(гурзаи говпайкар).**

Сарашро бад-ин гурзаи говчеҳр
Бикӯбам, на бахшоиш орам, на меҳр. *Фирдавсӣ*

**ГОГО** گوگو меваҳои хушк, нуқлу набот.

Дар канораш неҳ он замон гого,
То шавад сурх чеҳрааш чу луко. *Саноӣ*

**ГОЗ** I گاز **1.** миқроз, қайчӣ.

Гар аз сӯзи дил гӯӣ як нукта боз,
Забонат бибурранд дар дам ба гоз. *Хоҷу*

Ба як захм ду-ду сари сарфароз
Бияндохт аз тан ба кирдори гоз. *Фирдавсӣ*

**2.** қайчии махсусе, ки бо он тахтаҳои тилло, нуқра, мис ва ғ. бурида мешавад.

Ту ки дар банди ҳирсу оз шудӣ,
Ҳамчу зар дар даҳони гоз шудӣ. *Саноӣ*

Агар резаи зар зи дандони гоз
Биафтад, ба шамъаш биҷӯянд боз. *Саъдӣ*

**3.** қайчии махсусе, ки бо он сари (гули) шамъро мебуранд.

Не, не, агар чу шамъе дам дарзанам зи гармӣ,
Акнун чу шамъ аз он дам сар зери гоз дорам. *Аттор*

Поям аз хиттаи фармони ту берун нашавад,
Сарам ар пеши ту чун шамъ бибурранд ба гоз. *Анварӣ*

**4.** *маҷ.* газиш, бо дандон газидан, бо дандон гирифтан, дандон задан ба чизе.

Он санамро зи гозу аз нишканҷ
Тан бунафша шуду ду лаб норанҷ. *Унсурӣ*

Пайғом додамаш, ки нишоне бад-он нишон,
К-аз гоз бар канораи лаълат нишони мост. *Хоқонӣ*

**гоз кардан** газидан, ба дандон гирифтан.

Гаҳе ӯ пеши ин сад ноз кардӣ,
Гаҳе ин бар лаби ӯ гоз кардӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** *маҷ.* зарба; силӣ, торсакӣ.

Ҳаменаъррад нону ҳаменахаррад гӯшт,
Занад ба рӯям мушту занад ба пуштам гоз.
*Қареъуддаҳр*

**хештанро гоз кардан** худро дар байни чизе ё касе ҷо кардан.

Дар миёни ҳалқаи покони ҳақ
Хештанро кай тавонад кард гоз. *Низорӣ*

**ГОЗ** II گاز як навъ алаф, ки хӯроки баъзе ҳайвонот мебошад.

Чу пил(л)а зи барги хазон хӯрд гоз,
Ҳама тан шуд ангишту қай кард боз. *Низомӣ*

**ГОЗ** III گاز дарахти коҷ, санавбар.

Яке чодире ҷӯй паҳну дароз,
Биёвез чодир *зи болои гоз. Азрақӣ*

**ГОЗА** گازه **1.** алвонҷ, арғунчак, алвончаки кӯдак, белинчак; **2.** хонаи аз чӯбу тахта ва ё аз чӯбу шоху алаф сохташуда; коза.

Уммеди васли ту нест дар ваҳми ман, ки охир
Дар гозаи гадоён султон чӣ гуна бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**3.** камингоҳи сайёд, ки аз шохи дарахт сохта мешавад.

Чу омад биёбон, яке гоза дид,
Равон обу марғе хуш тоза дид. *Асадӣ*

**ГОЗУР‖ГОЗАР** گازر либосшӯй, ҷомашӯй, шустагар.

Ҷомаи пурсурати даҳр, эй ҷавон,
Чирк шуду шуд ба кафи гозурон,
Ранги ҳама хом чунон печутоб,
Мунтазирам, то чӣ барояд зи об. *Рӯдакӣ*

Марде гозурро дид, ... нишаста ва ҷомае чанд бинҳода, то бишӯяд. *Авфӣ*

**ГОЗУРГОҲ‖ГОЗУРГАҲ** گازرگاه‖گازرگه **1.** ҷое ки дар он гозурӣ, шустагарӣ мекунанд.

Қамол, ин нукта гар Саъдӣ шунидӣ,
Фурӯ шустӣ ба гозургоҳ дафтар.
На он дафтар, ки дар вай тайибот аст,
Хабисоташ фурӯ шустӣ саросар. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** номи мавзее дар Ҳирот, ки он ҷо Ансорӣ ном шоири суфӣ дафн гардидааст.

Чу хотир васфи Гозургоҳ гӯяд,
Арақ пироҳани Фирдавс шӯяд. *Нозим*

**3.** номи мавзеест дар Шероз, ки мадфани Саъдӣ дар он ҷост.

**ГОЗУРКОРӢ** گازرکاری кори гозурӣ, шуғли шустагарӣ.

Гозуркорӣ сифати об шуд,
Рангрезӣ пешаи маҳтоб шуд. *Низомӣ*

**ГОЗУРОСО** گازرآسا гозурвор, монанди гозур, мисли шустагар.

Бар чодари кӯҳ гозуросо
Аз доғи сияҳ нишон барафканд. *Хоқонӣ*

**ГОЗУРШӮЙ** گازرشوی шуста ва тозашуда (дар бораи либос ва матоъ); **гозуршӯй гардидан** шуста тоза шудани матои навбофта ва ё либоси чиркин.

Чу гозуршӯй гардад ҷомаи хом,
Хӯрад миқрозаи миқроз ноком. *Низомӣ*

**гозуршӯй кардан** шустан ва пок кардани матои навбофта ва ё либоси чиркин.

Рӯз чун ҷома кард гозуршӯй,
Рангразвор шаб шикаст сабӯй. *Низомӣ*

**ГОЗУРӢ** گازری **1.** кори шустагарӣ; **2.** *маҷ.* сафедӣ.

Тирарӯзи мо сафедӣ ёбад аз он кас, ки ӯ
Далқи шабро ҷайби нилӣ карду доман гозурӣ.
*Волеҳи Ҳиравӣ*

**гол** *асоси замони ҳозираи* **голидан.**

**ГОЛ** I گال арзан.

Ману ғуломуу канизак бад-он шуда қонеъ,
Ки ҳар се рӯз ҳамеёфтем як ман гол. *Масъуди Саъд*

**ГОЛ** II گال *шакли кӯтоҳшудаи* **шагол.**

Шуд адӯ ғарра ба ҳилми ту, валекин нашавад
Панҷаи шери фалак суст зи сарпанҷаи гол.
*«Фарҳанги Рашидӣ»*

**ГОЛ** III گال **1.** гурезиш, гурехтан.

Ба ғайри кунҷи адам несташ гурезгаҳе,
Агар зи тезии теғаш бувад азимату гол. *Шамси Фахрӣ*

**2.** овози баланд.

То ҷамоат мужда медоданду гол,
Қ-эй фараҷ, бодат муборак иттисол. *Румӣ*

**ГОЛ** IV گال саргини хушки дар зери дунбаи гӯсфанд овезоншуда.

**ГОЛИДАН** گالیدن **1.** фарьёд кардан, овози баланд баровардан.

Сулаймон чун зи мурғ ин қисса бишнид,
Битундиду биҷӯшиду биголид. *Аттор*

**2.** гурехтан, дур шудан, канора гирифтан.

Ҳар кӣ ӯ асп давонад ба суви гумроҳӣ,
Кунад он асп лагадмол, бигол аз лагадаш! *Шамси Табрезӣ*

**3.** ғалтидан.

**ГОМ** I گام **1.** як қадам мондан, фосилаи байни ду пой дар вақти роҳ рафтан.

Ба гоме шумурд аз Хито то Чигил,
Ба як так давид аз Бухоро ба Вахш. *Рӯдакӣ*

Тӯли шаҳр ба масоҳаи ду ҳазор гом бошад ва арз ҳам чандин. *Носири Хисрав*

**гом бар гом** қадам ба қадам; *маҷ.* ором, оҳиста-оҳиста.

Яке ташташ ба каф аз нуқраи хом,
Ба сони соя ӯро гом бар гом. *Ҷомӣ*

**гом гузордан** қадам гузоштан, қадам мондан.

Ҳамерафт з-ин гуна то пеши Сом,
Фуруд омад аз аспу бигзорд гом. *Фирдавсӣ*

**гом задан** қадам мондан, пой мондан (дар ҳангоми роҳ рафтан).

*Равон гаштам зи шаҳри хеш ноком,*
В-аз он кишвар дар ин кишвар задам гом. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чун ёфт саҳифа ҳусни анҷом,
Бигрифт ҷавону зуд зад гом. *Шоҳин*

**гом ниҳодан** қадам гузоштан, (пиёда) рафтан, гаштан.

Бо азму бо бақои ту, бо суръату зиё
Нанҳода гому нозада пар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* иқдом; азм, оҳанг.

Гарчи роҳи дил занад, з-ин гом натвон бозгашт,
Варчи қасди ҷон кунад, з-ин қадр натвон даррамид. *Хоқонӣ*

◇ **гом ниҳодан берун** *аз чизе* ҳадди чизеро таҷовуз кардан, аз ҳад гузаштан.

Аз амри туву наҳьи ту гардуну замона
Як сӯ накашад гардану берун наниҳад гом. *Масъуди Саъд*

Сазои он ки бо андешаи хом
Зи ҳадди хештан берун ниҳад гом... *Ҳозиқ*

**гом шумурда ниҳодан** бо эҳтиёт қадам гузоштан, оҳиста рафтан; **зери гом кашидан** зери қадам ниҳодан, зери по гирифтан.

Ҳар чиро дид, зери гом кашид,
Шаб лагад хӯрду маҳ лигом кашид. *Низомӣ*

**ГОМ** II گام *шакли кӯтоҳшудаи* **лагом||лигом.**

Зи хоки шамси фалак зар кунад, ки то гардад
Ситому гому рикоби буроқи ӯ зарканд. *Сӯзанӣ*

**ГОМЗАН** گام‌زن қадамзан, раванда, солик.

Ҳар касе аз рангу гуфторе бад-ин раҳ кай расад?
Дард бояд мардсӯзу мард бояд гомзан. *Саноӣ*

**аспи гомзан** аспи тезрав, аспи тезтак.

Яке асп бояд маро гомзан,
Суми ӯ зи пӯлоди хорошикан. *Фирдавсӣ*

**ГОМХУШ||ГОМХВАШ** گام‌خوش хушқадам, некқадам.

Занах нарму кафкафкану досткаш,
Сурин гирду бинодилу гомхваш. *Фирдавсӣ*

**ГОМШУМОР** گام‌شمار: **ба гомшумор роҳ рафтан** бо эҳтиёт роҳ рафтан.

Он рақибе, ки буд маҳрами кор,
Раҳ нарафтӣ магар ба гомшумор. *Низомӣ*

**ГОРӢ** گاری нопойдор, бесабот.

Дуньё ҳама дар ғурур дорад ёрӣ,
Бас ғарра машав зи рӯзгори горӣ. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ГОФ** I گاف номи ҳарфи бисту шашӯми алифбои араби тоҷикӣ گ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 20 бароба аст; *муқ.* **коф** I **(кофи форсӣ).**

**ГОФ** II گاف *шакли кӯтоҳшудаи* **шикоф** I.

Биёмад Қулун то ба наздики дар,
Зи гофи дари хона бинмуд сар. *Фирдавсӣ*

**ГОШТАН** گاشتن **1.** гардонидан, гардондан (рӯйро, сарро).

...Ки Рустам ҳаме з-оштӣ сар бигошт,
Зи дарди Сиёвуш ба дил кина дошт. *Фирдавсӣ*

**2.** давр занондан.

Гирифташ думи аспу бар ҷой дошт,
Зи болои сар чун фалохан бигошт. *Асадӣ*

**ГОҲ** I || **ГАҲ** گه||گاه **1.** ҷой, макон.

Ба вақти рафтанаш аз сими сода бошад ҷой,
Ба гоҳи хуфтанаш аз мушки суда бошад гоҳ. *Рӯдакӣ*

Чун он мард назар дар он гоҳ кард, аждаҳои азим дид. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** тахт, авранг.

Зи Ганҷа чун ба саодат ниҳод рӯй ба роҳ,
Фалак супурд ба-д-ӯ ганҷу мулку афсару гоҳ. *Рӯдакӣ*

Ба турбат супурдандаш аз тоҷу гоҳ,
На ҷои нишастан, на омоҷгоҳ. *Саъдӣ*

**3.** вақт, замон.

Нигорино, шунидастам, ки гоҳи меҳнату роҳат,
Се пироҳан салаб будаст Юсуфро ба умр-андар. *Рӯдакӣ*

Бораи шаҳрро рахнаҳо бисьёр карда буданд ба гоҳи бозгаштан аз Систон. *«Таърихи Систон»*

Яке нома буд аз гаҳи бостон,
Фаровон бад-ӯ андарун достон. *Фирдавсӣ*

**гоҳи хурдӣ** айёми бачагӣ, даври тифлӣ.

Он набинӣ, ки тифлро доя
Гоҳи хурдӣ ба аввалин поя
Гоҳ бандад варо ба гаҳвора,
Гоҳ бинҳад ба бари ҳамвора. *Саноӣ*

**гаҳе** а) ягон вақт.

Хуршеди ман, хаёли ту аз ман гаҳе нарафт,
Монанди сояе, ки зи мардум ҷудо нашуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) гоҳо, баъзан.

Чунин аст кирдори гарданда даҳр:
Гаҳе нӯш бор оварад, гоҳ — заҳр. *Фирдавсӣ*

**гоҳ... гоҳ...** як вақт... як вақт..., баъзе вақт... баъзе вақт..., баъзан... баъзан...

Бо туркон ва сапедҷомагон ҳарбҳои бисьёр кард, то муддати ду сол гоҳ зафар ӯро буд, гоҳ хасмро. *«Таърихи Наршахӣ»*

**гоҳ... гоҳе...** *ниг.* **гоҳ... гоҳ...**

То чу арӯсони дарахт аз ҳиёс,
Гоҳ қасаб пӯшию гоҳе палос. *Низомӣ*

**гоҳе... гоҳе...** *ниг.* **гоҳ... гоҳ...**

Гоҳе ба ҷарас ҳамраҳу гоҳе ба фиғонам,
Дар қофилаи ишқ зи ман пештаре нест. *Махфӣ*

**гоҳ-бегаҳ** *ниг.* **гоҳу бегоҳ.**

Натавонад, ки раҳматат надиҳад
Гоҳ-бегаҳ, чи ҳушьёру чи маст. *Анварӣ*

**гоҳ-гоҳ** баъзе вақт, баъзан, гоҳо, аҳьёнан.

Ман он нигини Сулаймон ба ҳеҷ настонам,
Ки гоҳ-гоҳ бар-ӯ дасти Аҳриман бошад. *Ҳофиз*

**гоҳ-гоҳе** *ниг.* **гоҳ-гоҳ.**

Ваҳ, чӣ гуфтам ман, ки бинам гоҳ-гоҳе рӯи ту,
Дигареро хубрӯ гуфтан намешояд маро. *Ҷомӣ*

**гоҳу бегоҳ** вақту бевақт, бамаҳаллу бемаҳал, дар вақтҳои гуногун.

Ман зи хидмат даме наёсудам,
Гоҳу бегоҳ дар сафар будам. *Саъдӣ*

**ГОҲ** II گاه бутаи заргарӣ, ки дар он тилло ва нуқраро об мекунанд.

Ҳар кӣ ӯ сирати ту пеша гирифт аз ҳама айб,
Поку покиза бурунояд чун зар аз гоҳ. *Фаррухӣ*

**ГОҲАНБОР||ГОҲБОР||ГАҲАНБОР** گاهنبار || گاهبار || گهنبار мувофиқи ақидаи динӣ шаш рӯз ва ё шаш гоҳро (замонро) мегӯянд, ки гӯё дар ин муддат худо дуньёро офарида будааст. Масалан, бино ба китоби Зардушт дуньё дар шаш гоҳ (замон) офарида шудааст: дар гоҳи аввал дар муддати чил рӯз — осмонҳо, дар гоҳи дуйӯм дар муддати шаст рӯз — обҳо, дар гоҳи сейӯм дар муддати ҳафтоду панҷ рӯз — замин, дар гоҳи чорӯм дар муддати сӣ рӯз—растанӣ ва гиёҳҳо, дар гоҳи панҷӯм дар муддати ҳаштод рӯз — ҳайвонот ва дар гоҳи шашӯм дар муддати ҳафтоду панҷ рӯз — одам. Ҳар яке аз ин гоҳҳо номи махсусе дорад.

Ба фарри Фаридуну рахши наҳанг,
Ба гоҳи гаҳанбор Ҳушанги шанг... *Асадӣ*

**ГОҲАНГОН** گاهنگان *нуҷ.* Роҳи Қаҳкашон.

Ҷамоли лаълваши хоҷа дар иморни сим,
Чунон ки моҳ равад дар тариқи Гоҳангон. *«Фарҳанги Шуурӣ»*

**ГОҲБОР** گاهبار *ниг.* **гоҳанбор.**

**ГОҲВОР** گاهوار *ниг.* **гаҳвора.**

Вақти тифлиям, ки будам ширҷӯ,
Гоҳворамро кӣ ҷунбонид? — ӯ. *Румӣ*

**ГОҲВОРА** گاهواره *ниг.* **гаҳвора.**

**ГОҲҶӮЙ** گاهجوی ҷӯяндаи тахти подшоҳӣ.

Аз Эрон суви Рум бинҳод рӯй,
Падар гоҳҷӯю писар роҳҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ГУВАҲ** گوه *ниг.* **гувоҳ.**

**ГУВО** گوا *шакли кӯтоҳшудаи* **гувоҳ.**

Шер надорад дилу бозуи мо,
Кӯшиши мо бар дилу бозу гувост. *Фаррухӣ*
Зи бисьёрдонон фаросат гувост,
Ки бисьёргӯӣ аз фаросат ҷудост. *Ҷомӣ*

**ГУВОЗ** گواز *ниг.* **гавоз.**

**ГУВОЛИДАН||ГАВОЛИДАН** گوالیدن 1. андӯхтан, ҷамъ кардан.

Бузургон ганҷи симу зар гуволанд,
Ту аз озодагӣ мардум гуволӣ. *Тайён*

2. болидан, нумӯ намудан; нашъунамо кардан.

**ГУВОР** گوار гуворо, созгор, форам, хушхӯру зудҳазм, ширин, лаззатнок.

Ташна менолад, ки ку оби гувор,
Об ҳам нолад, ки ку он обхор. *Румӣ*

**ГУВОРИДАН** گواریدن 1. ҳазм шудан.

Ҳар киро таом нагуворад, меъдаи ӯро офате расида бошад. *Ибни Сино*

2. хушу форам омадан (дар бораи хӯрданиҳо).

Орзуи гил бувад гилхорaро,
Гулшакар нагворад он бечораро. *Румӣ*

**ГУВОРИШ** گوارش 1. ҳазм, ҳазмкунӣ.

Хӯришро гувориш май афзун кунад,
Зи тан мондагиҳо ба берун кунад. *Асадӣ*

2. маъҷӯне ва ё таркибе, ки барои зуд ҳазм кардани хӯрок мехӯранд.

Гуворише сохтаам, ки ахлоти он шаш чиз аст. *Авфӣ*

Маҳӯр чандон, ки хурмо хор гардад,
Гувориш дар даҳон мурдор гардад. *Низомӣ*

**ГУВОРИШТ** گوارشت *ниг.* **гувориш** 2.

Нони он мудхал зи бас зиштам намуд,
Аз паи хӯрдан гуворииштам набуд. *Тайён*

**ГУВОРО** گوارا 1. зуд ҳазмшаванда; 2. матбӯъ, хушмаза, хуштаъм; форам.

Шарбати хушгувор имрӯзат
Ҷонфазояндаву гуворо бод! *Анварӣ*

Ҳиҷрон ба дил гуворо з-уммеди васл гардид,
Шаҳд аст оби дарьё лабташнаи гуҳарро. *Соиб*

**гуворо кардан** а) ҳазм кунонидан; б) қабул намудан, форам гардонидан.

Кардаам бар худ гуворо талхии дашномро,
Дидаам дар айни ноком҅ ҷамоли комро. *Соиб*

**гуворо шудан** а) ҳазм шудан; б) форам омадан; матбӯъ ва мақбул воқеъ шудан.

Дар ҳуҷуми оҷизӣ офат гуворо мешавад,
Мешуморад мурғи беларво зи шаҳпар теғро. *Бедил*

**ГУВОРОН** گواران *ниг.* **гуворо.**

Ба хуни бедилон хӯрдан макун хӯй,
Ки касро н-ояд ин шарбат гуворон. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУВОЙ** گوائی *ниг.* **гувоҳӣ.**

Бале, он чи хоҳад расидан ба мардум,
Бар он дил диҳад ҳар замоне гувой. *Фаррухӣ*

**ГУВОҲ||ГУВАҲ** گواه||گوه **1.** шоҳид; **гувоҳ гирифтан** шоҳид гирифтан, шоҳид намудан.

Аҳд кард ва эшонро бар худ гувоҳ гирифт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ду гувоҳ бар он гиранд, то инкор натавонанд кардан. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** далел, бурҳон.

Рӯи зард асту оҳи дардолуд
Ошиқонро гувоҳи ранҷурӣ. *Ҳофиз*

Вомп Ҳофиз бигӯ, ки боз диҳад,
Кардаӣ эътирофу мо гуваҳем. *Ҳофиз*

**ГУВОҲӢ** گواهی шоҳидӣ, шаҳодат; **гувоҳӣ додан** шаҳодат додан.

Пеши яке аз машоихи кибор гила кардам, ки фалон дар ҳаққи ман ба фасод гувоҳӣ додааст. *Саъдӣ*

Агар ошиқӣ, тарки шоҳӣ бидеҳ,
Ба хуни дили худ гувоҳӣ бидеҳ. *Хоҷу*

**гудоз** گداز *асоси замони ҳозираи* **гудохтан.**

**ГУДОЗ** گداز **1.** обшавӣ, гудохташавӣ, гудозиш.

Акбар-подшоҳ ... тилло ва нуқраи маскук ва ғайримаскукро ба доруззарб фиристод, то ба гудоз бурда сикка ба номи ӯ зананд. *«Таърихи Фаришта»*

Чу шаккарам ба гудоз андар оби дидаи хеш.
Чӣ гуна обе? Обе ба гунаи марҷон. *Сӯзанӣ*

**2.** *маҷ.* сӯзиш, сӯз, дард.

Чу заҳре ки орад ба тан-дар гудоз,
Хирадро бад-он гуна бигдозад оз. *Абӯшакури Балхӣ*

Зи ҳар диле, ки ба ин навъ гул кунад оҳе,
Тавон ҳақиқати чандин гудоз фаҳмидан. *Бедил*

**гудози дил** а) сӯзиши қалб; б) ғаму андӯҳи дил.

Синаи аҳли муҳаббат аз гудози дил пур аст,
Гавҳари мо дар садаф бошад чу дар оина об. *Носир Алӣ*

**3.** *маҷ.* нобуд кардан, аз байн бурдан.

Дар он маъраз, ки бошад ҷаҳд дар кор,
Гудози кӯҳ коре нест душвор. *Бедил*

◇ **гудози лола** сурхии лола; **гудози нафас дар табақ кардан** нафас нabаровардан, нафасро нигоҳ доштан.

Дил аз сина толиб арақ карда буд,
Гудози нафас дар табақ карда буд. *Бедил*

**ГУДОЗИДАН** گدازیدن гудохтан, об кардан.

Зи ҳайбат кӯҳ чун гил мегудозед,
Зи барф арзиз бар дил мегудозед. *Низомӣ*

**ГУДОЗОН** گدازان **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **гудохтан; 2.** *маҷ.* сӯзон, сӯзонанда.

Фурӯ гуфт бо ӯ суханҳои тез,
Гудозонтар аз оташи растахез. *Низомӣ*

**ГУДОХТАН** گداختن **1.** об шудан, ба ҳолати моей гузаштан, моеъ шудан; ҳал шудан, маҳлул шудан.

Бар кӯҳҳо барфҳо гудохтӣ ва он об он ҷо ҷамъ шудӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Балки оҳан зи оҳи ман бигдохт,
З-оҳан овози «ал-амон!» бархост. *Хоқонӣ*

Зи баски бенамакӣ кард бо ман ин айём,
Дар оби дидаи гирьён гудохтам чу намак. *Адиб Собир*

**2.** об кардан, моеъ гардонидан.

Ҳофиз ар ҷон надиҳад баҳри ту чун парвона,
Пеши рӯи ту чу шамъаш нафасе бигдозам. *Ҳофиз*

То аҳд шикаст он маҳ, бигдохт Ҳилолиро,
Дидӣ, ки чӣ кард охир он аҳдшикан бо ӯ. *Ҳилолӣ*

**3.** *маҷ.* азобу коҳиши сахт дидан, дар азоб сӯхтан.

Мегудозам ҳамчу шамъ аз риштаҳои ҷони худ,
Душмани худ ёфтам ҳар тора мӯи хешро. *Мушфиқӣ*

**ГУЖОР** گژار ҷиғилдони мурғ, чинадони мурғ.

Чӣ тоирест ҳумоюн ҳумои ҳиммати ту,
Ки ҳафт чарх варо донае бувад ба гужор. *Шамси Фахрӣ*

**гузар** گذر *асоси замони ҳозираи* **гузаштан.**

**ГУЗАР** گذر **1.** гузариш, убур, гузаштан.

Камонро ба зеҳ карду бикшод бар,
Набуд мурғро пеши тираш гузар. *Фирдавсӣ*

Бинишин бар лаби ҷӯю гузари умр бибин,
К-ин ишорат зи ҷаҳони гузарон моро бас. *Ҳофиз*

**гузар кардан** *аз чизе, ҷое* а) аз ҷое гузаштан; аз даруни чизе гузаштан, сӯрох карда гузаштан.

Гузар карда тир аз зиреҳҳои сим,
Чу аз ҳалқаи зулфи хубон насим. *Шодӣ*

Чу пайкон бибӯсид ангушти ӯй,
Гузар кард аз мӯҳраи пушти ӯй. *Фирдавсӣ*

б) сарфи назар кардан, тарк кардан чизеро, аҳамият надодан ба чизе.

Саодат хоҳӣ, аз одат гузар кун,
Ки тарки одат аст асли саодат. *Ҷомӣ*

Нашояд гузар кардан аз рои ӯй,
Гузашт аз бару бум в-аз ҷои ӯй. *Фирдавсӣ*

**гузар кардан** *ба сӯе, ҷое* равон шудан, рафтан ба тарафе.

Ба даргоҳи Маҳинбону гузар кард,
За кори шоҳ бонуро хабар кард. *Низомӣ*

Доманкашон зи ноз ба ҳар сӯ гузар кунӣ,
Чун соя зери пои ту сар мекашем мо. *Бедил*

**гузар кардан** *бар касе, чизе* а) ба тарафи касе ё чизе рафтан, пеши касе ё чизе рафтан.

Зи боло нигун андар омад ба сар,
Бар ӯ кард Рустам ба тундӣ гузар. *Фирдавсӣ*

Чун дар шикор бар сари оҳу гузар кунӣ,
Чашмат бас аст, даст ба тиру камон мабар. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) аз ҳадди чизе гузаштан, афзун шудан.

Ниҳоданд ҳезум ду кӯҳи баланд,
Шумораш гузар кард бар чуну чанд. *Фирдавсӣ*

**2.** гузаргоҳ, ҷои убур, роҳи гузаштан.

Баровард шоҳ аз камингоҳ сар,
Набуд Турро аз ду рӯя гузар. *Фирдавсӣ*

Муборакшоҳ гузари дигар пайдо карда, ба суръат бигузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**гузари маҷҳул** роҳи ғайримаълум, роҳи ғайриом.

Фармуд, [то] наққора задан буньёд карданд ва худро аз гузарҳои маҷҳул бар об зада бигузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**гузар афтодан (ё уфтодан)** *касеро* иттифоқан аз ҷое гузар кардан, тасодуфан ба ҷое роҳи касе афтодан.

Ба хароботи муғон гар гузар афтад бозам,
Ҳосили хирқаву саҷҷода равон дарбозам. *Ҳофиз*

Гоҳе ки сӯи шаҳр туро уфтад гузар,
Гардӣ ту пойкор ба арбоби лӯлиён. *Сайидо*

**гузар додан** роҳ додан.

Дар кӯи некномӣ моро гузар надоданд,
Гар ту намеписандӣ, тағйир кун қазоро. *Ҳофиз*

**гузар доштан** гузаштан, роҳ рафтан, равон будан; ҷорӣ будан, дар ҷараён будан.

Гузар дорӣ савор аз турбати ман, сахт метарсам,
Ки гулгуни ту хокамро ба ранги хун нигаҳ дорад. *Шавкат*

**дар гузар омадан** ба роҳ даромадан.

Сад шӯру қиёмат шавад, он моҳи ҷаҳонтоб
Аз хона бурун омадаву дар гузар ояд. *Имло*

3. гузаргоҳи калон; кӯча.

Дӣ бар гузари фалон ватангоҳ
Дидам санаме нишаста чун моҳ. *Низомӣ*

Ҳар куҷо хоҳад, ронад—чи ба дашту чи ба кӯҳ,
Ҳар куҷо хоҳад, созад гузару манзилгоҳ. *Фаррухӣ*

4. *маҷ.* халосӣ, раҳоӣ; чора, илоҷ, гузир.

На доно гузар ёбад аз чанги марг,
На ҷанговарон зери хафтону тарг. *Фирдавсӣ*

Аз санъати шеър баҳравар нест,
Доғаш ба дил аст, з-он гузар нест. *Шоҳин*

◇ **гузари қофия** *киноя аз* усул ва адои қофия.

З-он ҳама баҳраш, ки дури маънавист,
Бар гузари қофия ҳарфи равист. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гузар овардан** равон шуда омадан, ташриф овардан.

То сӯи боғ орӣ гузар, сарву санавбарро нигар,
Умре паи наззора сар баркарда аз вайронаҳо. *Ҷомӣ*

**гузар омадан** *касеро* гузор (гузариш) воқеъ шудан, гузор афтодан.

Ба роҳе, ки мард андаромад ба сар,
Бар он роҳ низаш наёяд гузар. *Абӯшакури Балхӣ*

**ГУЗАРГОҲ‖ГУЗАРГАҲ** گذرگاه‖گذرگه ҷои гузаштан, маъбар, убургоҳ.

Зи бедод шаҳре, ки вайрон шудаст,
Гузаргоҳи гӯрону шерон шудаст. *Фирдавсӣ*

Ҷое ки гузаргоҳи дили Маҷнун аст,
Он ҷо ду ҳазор найза-боло хун аст,
Лайлисифатон зи ҳоли мо бехабаранд,
Маҷнун донад, ки ҳоли Маҷнун чун аст. *Рӯдакӣ*

◇ **ин гузаргоҳ** *киноя аз* дунъё.

Чунин аст расм ин гузаргоҳро,
Ки дорад ба омад-шуд ин роҳро. *Низомӣ*

**гузаргоҳи бим** ҷои хатарнок, маҳалли хавфнок.

Ҳар кӣ рафтӣ бад-он гузаргаҳи бим,
Гаштӣ аз захмҳои теғ дуним. *Низомӣ*

**гузаргоҳ бар мӯр танг кардан** *киноя аз* роҳи гурезро бастан.

Ба шамшери пӯлоду тиру хаданг
Гузаргоҳ бар мӯр карданд танг. *Низомӣ*

**ГУЗАРОН** گذران гузаранда, нопойдор, бебақо, фонӣ; **ҷаҳони гузарон** дуньёи гузаранда, дуньёи фонӣ.

Магзарон рӯзи саломат ба маломат, Ҳофиз,
Чӣ таваққӯъ зи ҷаҳони гузарон медорӣ? *Ҳофиз*

**ГУЗАРОН(И)ДАН** گذراندن‖گذرانیدن **1.** убур додан; чизеро аз ҷое ба ҷои дигар интиқол додан; **гузарондан** *аз чизе* а) аз даруни чизе убур кунонидан.

Нӯги тири мижа аз ҷавшани ҷон мегузаронӣ,
Ман тунукпӯст нагуфтам, ту чунин сахткамонӣ. *Саъдӣ*

б) аз чизе бурдан.

Чу ҷавшан бипӯшанд рӯзи набард,
Зи чархи барин бигзаронанд гард. *Фирдавсӣ*

2. (умр) ба сар бурдан, сарфи вақт кардан.

Бар ин достон бигзаронем рӯз,
Ки хуршед гиранд гурдон ба юз. *Фирдавсӣ*

Умре, ки баҳо бувад гаронаш,
Бо ҳар баду нек магзаронаш. *Ҳилолӣ*

3. пешниҳод намудан, тақдим кардан.

[Анварӣ]... алассабоҳ қасди даргоҳи султон кард ва қасидаро гузаронид. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**гузашт** گذشت *асоси замони гузаштаи* **гузаштан.**

**ГУЗАШТ** گذشت мурур, гузариш (дар бораи замон ва ҳодисаҳо).

Ҳар кӣ н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеҷ н-омӯзад зи ҳеҷ омӯзгор. *Рӯдакӣ*

Гузашт баргашт надорад. *Зарбулмасал*

◇ **гузашт аз...** а) ба ғайр аз..., ба ҷуз...

Гузашт аз хӯришҳои чинисиришт,
Ки Ризвон надид он чунон дар биҳишт... *Низомӣ*

б) баъд аз..., пас аз...

Гузашт аз парастидани кирдигор
Ба ҷуз хобу хӯрдан надоранд кор. *Низомӣ*

**ГУЗАШТА** گذشته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **гузаштан; 2.** собиқ, пештара, пешина, дар вақти пеш воқеъшуда; он чи дар вақти пеш воқеъ шудааст; *муқобили* **оянда** 2.

Барошуфту Судобаро пеш хонд,
Гузашта суханҳо бад-ӯ бозронд. *Фирдавсӣ*

Айём бар ду қисмат —ояндаву гузашта,
В-онро ба вақти ҳозир бошад аз ин ҷудоӣ. *Носири Хисрав*

**кини гузашта** адовати пешина, душмании дерина.

Ҳар он кас, ки пӯзиш кунад бар гуноҳ,
Ту бипзиру кини гузашта махоҳ. *Фирдавсӣ*

**ГУЗАШТАГОН** گذشتگان‖گذشته‌گان **1.** пешиниён, қадимиҳо; **2.** мурдагон.

**ГУЗАШТАН** گذشتن **1.** гузар кардан, мурур кардан; сипарӣ шудан, тамом шудан (дар бораи замон ва ҳодисаҳо).

Ҷаҳон аз бадандеш бе бим гашт,
Аз ин марзҳо ранҷу сахтӣ гузашт. *Фирдавсӣ*

Биё, ки умр чу боди баҳор мегузарад,
Ба кор бош, ки ҳангоми кор мегузарад. *Амъақ*

2. раҳгузар шудан, аз пеши касе, чизе убур кардан; аз ҷое ба ҷое рафтан.

Чун насим ар бигзарам, Махфӣ, дар атрофи чаман,
Хори меҳнат доманам гирад, ки ин ҷои ту нест. *Махфӣ*

З-он пештар, ки умри гаронмоя бигзарад,
Бигзор, то муқобили рӯи ту б и г з а р е м. *Ҳофиз*

3. шикофта дохил шудан, шикофта ворид шудан, шикофта даромадан.

Тири мижгони ту чунон гузарад бар дилу ҷон,
Ки синони малики машриқ аз оҳану санг.
*Фаррухӣ*

4. мурдан, вафот ёфтан.

Ту з-эшон макун бешию бартарӣ,
Ки гар з-оҳанӣ, бегумон бигзарӣ! *Фирдавсӣ*

Падар чун даври умраш мунқазӣ гашт,
Маро пирона панде доду бигзашт. *Саъдӣ*

Ман мегузарам, ҷаҳон туро бод!
Осоиши ҷисму ҷон туро бод! *Шоҳин*

*аз чизе* **гузаштан** а) аз чизе баромадан, аз чизе берун шудан.

Гарчи тир аз камон ҳамегузарад,
Аз камондор бинад аҳли хирад. *Саъдӣ*

б) боло шудан, болотар аз чизе рафтан, баландтар аз чизе шудан.

Дар кӯи ёр ҳеҷ ба ҷое намерасад,
Ҳар чанд бигзарад зи фалак ин фиғони мо.
*Ибни Ямин*

в) бартар шудан, пеш гузаштан, муқаддам шудан.

Он, ки ногоҳ касе гашт, ба чизе нарасид,
В-ин ба тамкину фазилат бигузашт аз ҳама чиз.
*Саъдӣ*

г) тарк кардан, партофтан чизеро.

Моли ятимон ситадан кор нест,
Бигзар аз ин, к-одати аҳрор нест. *Низомӣ*

Манам, ки дар раҳи хубон гузаштам аз ҳама кор,
Агар ғалат накунам, кори хуб кори ман аст.
*Шоҳин*

*бар касе* **гузаштан** а) аз пеши касе гузашта рафтан, раҳгузар шудан.

Дарвеше муҷаррад ба гӯшаи саҳрое нишаста буд, подшоҳе бар вай бигузашт. *Саъдӣ*

б) *маҷ.* ба касе воқеъ шудан, рӯй додан(-и кору ҳоле).

Кунун он чӣ бад буд, бар мо гузашт,
Гузашта ҳама назди ман бод гашт. *Фирдавсӣ*

Нагзарад бар ҳеҷ кас аз ошиқон,
Он чӣ дӯш аз ишқ бар чокар гузашт. *Анварӣ*

◇ **гузаштани об ба ҷӯи** *касе киноя аз* расидани барор ва равнақ ба кори касе.

Акнун ба ҷӯи ӯст равон оби ошиқӣ,
Он рӯз шуд, ки об гузаштӣ ба ҷӯи мо. *Манучеҳрӣ*

**як сару гардан гузаштан** фахркунон ва нозон гузаштану рафтан.

Як сару гардан нигори ман чу аз гулшан г у з а ш т,
Обро оби хиҷолат то сару гардан гузашт. *Шоҳин*

**ГУЗИДА** گزیده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **гузидан**; 2. мунтахаб, мумтоз; беҳ, беҳтарин, нағз.

Аз эшон ду гурди гузида савор—
Зарири сипаҳдору Исфандиёр. *Дақиқӣ*

Сипаҳ чун даромад ба арзи шумор,
Гузида дар ӯ буд понсад ҳазор. *Низомӣ*

**ГУЗИДАН** گزیدن интихоб намудан, хоста гирифтан, чида гирифтан, ҷудо карда гирифтан (касе ё чизеро аз миёни одамон ё чизҳо); ихтиёр намудан, хуш кардан, мумтоз ва беҳтарин шумурдан; тарҷеҳ додан.

Роҳе, к-ӯ рост аст, бигзин, эй дӯст,
Дур шав аз роҳи бекаронаву тарфанҷ. *Рӯдакӣ*

Гузидам зи ҳар номае нағзи ӯ,
Зи ҳар пӯст бардоштам мағзи ӯ. *Низомӣ*

Касе к-аз маърифат як шева бигзид,
Ҷаҳони беникоят мунҳасир дид. *Бедил*

*касеро, чизеро бар (ё ба) касе, чизе* **гузидан** тарҷеҳ додан, интихоб кардан; касеро, чизеро беҳтар шумурдан аз касе, чизе.

Хунук он, ки осоиши марду зан
Гузинад бар осоиши хештан. *Саъдӣ*

Донӣ, ки чист давлат — дидори ёр дидан,
Дар кӯи ӯ гадоӣ бар хисравӣ гузидан. *Ҳофиз*

Медонам, ки то касеро корд ба устухон нарасад, маргро ба зиндагӣ намегузинад. «*Чор дарвеш*»

◇ **ватан гузидан** манзил кардан, манзил гирифтан.

*Зи бекасист ба вайронаҳо гузида ватан*
Чу ахтаре, ки кунад дар буруҷи наҳс қирон.
*Шоҳин*

**канора гузидан** дур шудан, канорагирӣ кардан.

Аз ҳама мардумон канора гузид,
Тарс-тарсон дар он манора хазид. *Ҷомӣ*

**гузин** گزین *асоси замони ҳозираи* **гузидан.**

**ГУЗИН** گزین **1.** гузида, интихобшуда, хоста гирифташуда, чида гирифташуда; ихтиёршуда, мунтахаб, мумтоз, писандида; беҳ, беҳтарин, нағз.

Эй мардумон, ман бародараш Абдураҳмонро бубинам, ки ӯ гузини эшон аст. «*Таърихи Табарӣ*»

Аз суханҳои ту ин нукта гузин кард Камол,
Дӯстро чун зи ғазалҳои г у з и н мебоист.
*Камоли Хуҷандӣ*

**гузин кардан** гузидан, интихоб намудан, хоста гирифтан, чида гирифтан.

Гузин кард аз он номдорон савор
Далерони ҷангӣ даҳу ду ҳазор. *Фирдавсӣ*

Пире аз бихрадон гузин карданд,
Номи ӯ довари замин карданд. *Низомӣ*

**гузин кардан** *чизеро бар чизе* афзал ва бартар шумурдан чизеро аз чизе.

Ба фармони шоҳон дил ороста,
Хирадро гузин карда бар хоста. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* сазовор, лоиқ, муносиб.

Тахтро чун ту беҳнишине нест,
Чу ту дайҳимро гузине нест.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ГУЗИР** گزیر раҳоӣ, халосӣ аз чизе; чора, илоҷ.

Чун набуд аз сариру тоҷ гузир,
Боз машғул шуд ба тоҷу сарир. *Низомӣ*

Дардо, ки дарди ишқи ту дармонпазир нест,
З-ин дарди бедаво дили моро гузир нест. *Шоҳин*

**гузор** گذار *асоси замони ҳозираи* **гузоштан, гузор(и)дан** I.

**гузор** گزار *асоси замони ҳозираи* **гузор(и)дан** II.

**ГУЗОР** گزار **1.** гузариш, убур, гузаштан.

Ҳам ба чанбар гузор хоҳад буд
Ин расанро, агарчи ҳаст дароз. *Рӯдакӣ*

Баромад зи ҳар сӯй дар растахез,
Надиданд ҷое гузору гурез. *Фирдавсӣ*

2. роҳи гузариш, гузаргоҳ, маҳалли убур.

Гузораш пур аз наррадевони чанг,
Ҳама размро сохта чун паланг. *Фирдавсӣ*

Ҳар гаҳ ки бод бар ту вазад гӯям, эй аҷаб,
Қулзум ба ҷунбиш омаду ҷӯяд ҳаме гузор. *Хоқонӣ*

3. бур(р)иш, бурида гузаштан, буррой.

Бибин нармии пушти шамшери тез,
Гузораш нигар гоҳи хашму ситез. *Асадӣ*

**гузор афкандан** а) гузаштан, убур кардан.

Дӣ шунидам, ҷониби гулшан гузор афкандаӣ,
Дар гул аз рашки рухат сад хор-хор афкандаӣ. *Фузулӣ*

б) рӯ овардан, рӯ ниҳодан ба касе, чизе.

Матои хобро бирбудаанд аз мардуми чашмам,
Магар бахти бад афкандаст сӯи ман гузор имшаб. *Фузулӣ*

**гузор кардан** а) гузаштан, гузар кардан, убур кардан, гузашта рафтан.

Ҳар дам зи миён канор мекард,
Бар кӯҳу камар гузор мекард. *Ҳилолӣ*

б) сӯрох карда гузаштан аз чизе.

Ҳамон тири ҷӯбини захробдор,
Ки бар оҳании кӯҳ кардӣ гузор... *Фирдавсӣ*

**гузор овардан** *бар касе* гузар кардан ва рӯ овардан ба касе.

Аморидори Лайлиро, ки маҳди моҳ дар ҳукм аст,
Худоро, дар дил андозаш, ки бар Маҷнун гузор орад. *Ҳофиз*

**дар гузор будан** дар ҳоли убур будан, дар мавқеи гузариш будан, дар роҳ будан.

Дӣ дар гузор буд, суви мо назар накард,
Бечора дил, ки ҳеч надид аз гузори умр. *Ҳофиз*

**ГУЗОРА** I گذاره гузор, гузариш, убур; **гузора кардан** гузаштан, убур кардан, тай кардан.

Биёбон чӣ гуна гузора кунам?
Або ҷангҷӯён чӣ чора кунам? *Фирдавсӣ*

Ҷайҳун гузор кардӣ, Сайҳун кунӣ гузора,
З-он сӯ мадор кардӣ, з-ин сӯ кунӣ мадора. *Манучеҳрӣ*

**гузора овардан** гузарондан, гузар додан, гузар кунондан, убур додан.

Киштиҳо ба бари эшон бурданд ва эшонро ба киштӣ гузора оварданд. *«Таърихи Систон»*

**гузора омадан** гузаштан, убур кардан.

Аз лаби оби Ҷайҳун гузора омаданд ва Хуросон бигирифтанд. *«Таърихи Систон»*

**гузора шудан** а) гузаштан, убур кардан.

Бар оби Ҷайҳун пул кардану гузора шудан
Бузург мӯъҷизае бошаду қавӣ бурҳон. *Фаррухӣ*

б) сӯрох карда гузаштан аз чизе.

Бизад бар миёни дарахти саҳӣ,
Гузора шуд он тири шоҳаншаҳӣ. *Фирдавсӣ*

**ГУЗОРА** II گذاره аз ҳад гузаранда, аз ҳад зиёд, бисьёр.

Як бор нақши пои худ, эй бехабар бибин,
То равшанат шавад, ки чӣ масти гузораӣ. *Соиб*

**ГУЗОРАНДА** I گذارنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **гузоштан**; 2. сӯрохкунанда, шикофанда.

Ба найза гузорандаи кӯҳи оҳан,
Ба ҳамла рубояндаи боди сарсар. *Фаррухӣ*

**гузоранда шудан** *бар чизе* сӯрох кардан, шикоф кардан чизеро.

Биёмад яке новакаш бар миён,
Гузоранда шуд бар силеҳи каён. *Дақиқӣ*

**ГУЗОРАНДА** II گزارنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **гузор(и)дан** II; 2. ровӣ, ривояткунанда, гӯянда, нақлкунанда; баёнкунанда, нависанда.

Гузорандатар пире аз мӯбадон,
Гузориш чунин кард аз бихрадон... *Низомӣ*

Ба тақдиму таъхир бар ман магир,
Ки набвад гузорандаро з-он гузир. *Низомӣ*

**гузорандаи нома** нависандаи нома, котиб.

Гузорандаи нома воло дабир
Чу фориғ шуд аз нақши чинӣ ҳарир... *Хоҷу*

3. таъбиркунанда, муаббир, хобгузор.

Гузорандаи хобу ҷангӣ туӣ,
Гаҳи чора марди дирангӣ туӣ. *Фирдавсӣ*

**ГУЗОР(И)ДАН** I گذاردن||گذاریدن 1. мондан, ниҳодан.

Ду киштию заврақ ҳам андар шитоб
Гузорид яксар бар ин рӯи об. *Фирдавсӣ*

**пой гузордан** пой ниҳодан, қадам мондан.

Бизад гурзу бифканд дарро зи ҷой,
Пас он гаҳ сун хона бигзорд пой. *Фирдавсӣ*

2. боқӣ гузоштан, мондан.

Ба ҳар ҷӯе ки гардад сояафкан,
Гузорад мавҷҳоро раъша дар тан. *Бедил*

3. вогузор кардан, супоридан, таслим кардан.

Баъзе аз мамолики Хуросонро ба гумоштагони хавос гузорад. *«Равзат-ус-сафо»*

4. тарк кардан, вогузоштан, партофтан.

Ту набинӣ, ки маро ишва диҳӣ хандоханд,
Солҳо зор бигирьёнаду бигзорад ёр. *Анварӣ*

Яке тифл дандон баровarda буд,
Падар сар ба фикрат фурӯ бурда буд,
Ки ман обу нон аз куҷо орамаш,
Мурувват набошад, ки бигзорамаш. *Саъдӣ*

5. ба ҳоли худ мондан, озод мондан; **гузор (ё бигузор), ки (то)...** ба ҳоли худ мон, озод мон!

Аз хеш магӯй з-ин сухан беш,
Бигзор, ки ман малулам аз хеш. *Ҳилолӣ*

6. ба сар бурдан, (умр) гузарондан.

Эй мутағофил, ба кори хеш нигаҳ кун,
Чанд гузорӣ чунин ҷаҳон ба тағофул. *Носири Хисрав*

Нафас як-як ба шодӣ мешуморад,
Ҷаҳон хуш-хуш ба бозӣ мегузорад. *Низомӣ*

7. тай кардан, гузаштан, гузар кардан.

Биёбон гузорад ба андак сипоҳ,
Шавад шоҳ пирӯзу душман табоҳ. *Дақиқӣ*

Гуфто: Бирав ба назди зимистон ба тохтан,
Саҳро ҳаменаварду биёбон ҳамегузор! *Манучеҳрӣ*

**ГУЗОР(И)ДАН** II گزاردن||گزاریدن 1. адо кардан, ба ҷо овардан.

Шуғле, ки дорӣ, бигузор ва чун бигузорӣ ва бираваӣ, ҷавоб гӯям. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* арз кардан, гуфтан.

Афсонаҳо бахри он сароидаанд, ки ба хоб равӣ, на барои он гузордаанд, ки аз хоб бедор шавӣ. *«Нигори дониш»*

гузордани ҳоҷат баровардани ҳоҷат, аз ҳоҷат ва эҳтиёҷ халосӣ додан.

Гузордани ҳоҷат аз ҳама навофил афзал бошад. *Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* расондан.

Шаҳаншаҳ чу бигзорд пайғоми хеш,
Ба уммеди посух сар афканд пеш. *Низомӣ*

Эй сабо, аз манаш гузор навид,
Қи ғуломест бо ту, Шоҳин ном. *Шоҳин*

**ГУЗОРИШ** گزارش **1.** таъбир, баёни хоб, маънидод кардани хоб.

Ту ин хобҳоро ба ҷуз пеши ӯ
Магӯю зи нодон гузориш маҷӯ. *Фирдавсӣ*

2. баён, гуфтор; ривоят.

Гузорандаи шарҳи он марзбон
Гузориш чунин оварад бар забон... *Низомӣ*

Яке аз он ҷумла дар аснои гузориши қиссаи Юнус мастур гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

**гузориш додан** баён кардан, нақл кардан.

Гузоришкунон тез кун магзро
Гузориш деҳ ин номаи нағзро. *Низомӣ*

3. адо кардан, ба ҷо овардан.

Қоре, ки фарохури ҳол ва ҳавсалаи ман аст, гузориш ва саранҷом медиҳам. *Аҳмади Дониш*

**гузориш кардан** а) хоб таъбир кардан, маънидод кардани хоб.

Ҳама хобҳо пеши эшон бигуфт,
Нуҳуфта падид оварид аз нуҳуфт.
Кас онро гузориш надонист кард,
Пурандешашон шуд дилу рӯй зард. *Фирдавсӣ*

б) баён кардан, нақлу ривоят кардан.

Гузорандатар пире аз мӯбадон,
Гузориш чунин кард аз бихрадон. *Низомӣ*

в) *маҷ.* нақш гузоштан, сурат кашидан.

Пас он гаҳ аз синони тешаи тез
Гузориш кард шакли моҳу шабдез. *Низомӣ*

**ГУЗОРИШГАР** گزارشگر **1.** шарҳу эзоҳдиҳанда; гӯянда, баёнкунанда; нақлкунанда.

Гузоришгари коргоҳи сухан,
Чунин гӯяд аз мӯбадони куҳан... *Низомӣ*

2. *маҷ.* наққош, суратнигор, сураткаш.

Суханро гузоришгари нақшбанд
Чунин нақш барзад ба чинӣ паранд. *Низомӣ*

**ГУЗОРИШКУН** گزارش‌کن шарҳу эзоҳдиҳанда; баёнкунанда, нақлкунанда, гӯянда.

Гузоришкуни розҳои нуҳуфт
Зи таърихи деҳқон чунин бозгуфт... *Низомӣ*

**ГУЗОФ** گزاف *ниг.* **гизоф.**

**ГУЗОШТАН** گذاشتن **1.** мондан, ниҳодан.

Ҳамьён бар лаби дарьё бигузоштам. *Авфӣ*

Нукта омад ба арз чорагараш,
Қафи дасте гузошт зери сараш. *Бедил*

2. нишондан, монондан, ҷой додан.

Худро дар соя гирам ва туро дар офтоб гузорам, аз муқтазои адолат дур бошад. *Аҳмади Дониш*

3. боқӣ гузоштан, мондан.

Оташ нишондану ахгар гузоштан ва афъӣ куштану бачааш нигоҳ доштан кори хирадмандон нест. *Саъдӣ*

Қорун ҳалок шуд, ки чиҳил хона ганҷ дошт,
Нӯшервон намурд, ки номи никӯ гузошт. *Саъдӣ*

4. вогузор кардан, супоридан, таслим кардан.

Пас Қутайба илҳоҳ кард андар қисмати хонаҳо ва асбоб; эшон хонаҳо ва асбоби хеш ҷумла гузоштанд ба араб. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷон тани фарсударо бо ғами ҳиҷрон гузошт,
Тоқати сӯҳбат надошт, хона ба меҳмон гузошт. *Ҷомӣ*

5. тарк кардан, вогузоштан, партофтан.

Чунин дод посух, ки моро падар
Бизад дӯшу бигзоштам буму бар. *Фирдавсӣ*

Ҳамраҳӣ ҷустай зи ман в-он гаҳ
Дар миёни раҳам гузоштай. *Анварӣ*

Зи машриқ шоҳи ховар теғ бардошт,
Сипоҳи зангбор иқлим бигзошт. *Убайди Зоконӣ*

6. ба ҳоли худ мондан, озод мондан.

Фаррухзод чун сурати ҳол бад-ин минвол дид, Қилисорақро бо соири мутааллиқони салҷуқия аз банд баровард ва хилъат пӯшонида бигзошт. *«Таърихи Фаришта»*

Ту бар ӯ нишоне фиристӣ, ки фалонро б и г з о р ва макуш, он амал бигзорад ё на. *Аҳмади Дониш*

7. иҷозат додан, рухсат додан.

Овозаи ҷамолаш дилҳо ҳаменавозад,
Лекин бари висолаш касро намегузорад. *Анварӣ*

8. ба сар бурдан, (умр) гузарондан.

Бар ин гуна якчанд бигзоштам,
Суханро нуҳуфта ҳамедоштам. *Фирдавсӣ*

**ГУЛ** گل **1.** ғунча ва ё муғҷаи вошудаи гиёҳон ва дарахтон, шукуфаи кушода, баргҳои рангини ба ҳам пайваста, ки баъзе дарахтон ва гиёҳон дар шохҳои худ ҳосил мекунад ва баъд аз муддате ба ҷои он тухм ё мева ба вуҷуд меояд; гули садбарг, вард, ки аксар хор дорад.

Ганҷи беранҷ надидаст касе,
Гули бехор начидаст касе. *Ҷомӣ*

Зи оби чашми ман гил шуд ба роҳи ишқ манзилҳо,
Надонам то чи гулҳо бишкуфад охир аз ин гилҳо. *Ҳилолӣ*

**гули азрақ** гули нилуфар; гули офтобпараст.

Ҳар тараф офтоб бардорад,
Гули азрақ дар ӯ назар дорад. *Низомӣ*

**гули бехор** а) гуле, ки хор надорад.

Гули бехор андар гулшани даҳр
Ба чашми тезбин кай метавон дид. *Масъуди Саъд*

б) *киноя аз* чизи беайб, бенуқсон ва ё бехалал.

Ҳар ҷо ки ҳабибест, ба паҳлӯш рақибест,
Дар боғи ҷаҳон як гули бехор набошад. *Ҳилолӣ*

в) *киноя аз* шароб.

Ҳангоми баҳор аст ҷаҳон чун бути Фархор,
Хез, эй бути Фархор, биёр он гули бехор. *Манучеҳрӣ*

**гули навбар** гули тоза, гули меваи наврас.

Шохи тар аз баҳри гули навбар аст,
Хезуми хушк аз паи хокистар аст. *Низомӣ*

**гули наврўзӣ** гулест, ки дар аввали баҳор мешукуфад.

Ҳама олам ба тамошои ту шоданд, оре,
Ту маҳи идию рўи ту гули наврўзист.
*Камоли Хуҷандӣ*

**гули раъно** а) як навъ гуле, ки дарунаш зарду берунаш сурх аст; *кинояаз* маҳбуба.

Мо якдилу якрўй ҷунин в-он гули раъно,
Афсўс, ки аз ҳар тарафе рўи дигар дошт. *Шоҳӣ*

б) гули зебо.

Ҳазар кун аз дами сарди рақиб, эй ғунчаи хандон,
Ки аз боди хазон офат расад гулҳои раъноро.
*Ҳилолӣ*

**гули саҳар** гули бомдодӣ, гуле, ки саҳар мешукуфад.

Аз диданашон назар шукуфташ,
Дил ҳамчу гули саҳар шукуфташ. *Файзӣ*

**гули сурх** а) гуле, ки рангаш сурх бошад; б) *киноя аз* офтоб.

Саҳаргаҳ, ки омад ба некахтарӣ
Гули сурх бар тоқи нилуфарӣ. *Низомӣ*

**гул чидан** гул ҷамъ кардан; *маҷ.* бахра бурдан, баҳравар шудан аз чизе.

Ту з-ин гулзор харгиз гул начинӣ,
Зи нахли комронӣ бар набинӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Чист гулҳои маърифат чидан?
Ранг дидан, баҳор фаҳмидан. *Бедил*

**2.** *киноя аз* рухсор, рўй, чеҳра.

Барафрўхт он моҳ чун офтоб,
Фурў рехт бар гул зи наргис гулоб. *Низомӣ*

Жола аз наргис фурў бориду гулро об дод,
В-аз тагарги рўҳпарвар молиши уннob дод. *Восифӣ*

**гули пажмурда** а) гули афсурда, гули лавшуда; б) *киноя аз* рўи зард.

Тоза месозад гули пажмурдаро номи сабўҳ,
Рўҳ мебахшад равони мурдаро ҷоми сабўҳ. *Махфӣ*

**гули рангин** *киноя аз* рўи гулгун, рўи зебо.

Вале ишқаш баҳори тозатар гашт,
Гули рангини ў хуни ҷигар гашт. *Ҳозиқ*

**3.** *киноя аз* лаб.

Ба мушкин каманд андар афганд чанг,
Ба фундуқ гулонро ба хун дод ранг. *Фирдавсӣ*

**4.** *киноя аз* маҳбуба.

Гуфтанд, ки дар ҳавои ин гул
Савдозада шуд ҳазор булбул. *Ҳилолӣ*

**гули навруста** а) гули тозарўида, гули навшукуфта; б) *киноя аз* маҳбуба.

Маранҷ, эй гули навруста, аз тазаллуми ман,
Ки кори булбули бечора доду фарьёд аст. *Шоҳин*

**гули садбарг** а) гули сурх; б) *киноя аз* маҳбуба.

Чу он гулбаргрўён бар сари хок
Гули садбаргро диданд ғамнок... *Низомӣ*

**гули сурӣ** а) гули сурх; б) *киноя аз* маҳбуба.

Омада наврўз моҳ бо гули сурӣ ба ҳам,
Бодаи сурӣ бигир, бо г у л и  с у р ӣ бичам.
*Манучеҳрӣ*

Ба чеҳраи гули сурӣ нигоҳ мекардам,
Ки буд дар шаби торӣ ба равшанӣ чу чароғ.
*Ҳофиз*

**гули шукуфта** а) гули ниҳоят вошуда; б) *киноя аз* маҳбуба.

Ҳайф аст, ки ин гули шукуфта
Аз дидаи мо шавад нуҳуфта. *Ҳилолӣ*

**5.** доғи сафедии чашм, як навъ сафедие, ки дар чашм пайдо мешавад.

Машҳури оламем зи нуқсони эътибор,
Изҳори айб чун гули чашм аст бўи мо. *Бедил*

**гул ба чашм афтод** ба чашм сафедӣ (доғ) афтод, чашм лаккадор шуд.

Ба чашми шабнами ин бўстон гул афтодаст,
Зи бас гириста дар ин арсаи чаман бе ту. *Соиб*

**6.** сари фатилаи чароғ, сари нимсўхтаи пилтаи шамъ.

Шамъ кун ин зардгули ҷаъфарӣ,
То чу чароғ аз гули худ бархўрӣ. *Низомӣ*

◇ **гули пиёда** а) гуле, ки дарахт ва буттаи бузург надорад, монанди савсан, бунафша, лола ва гулҳои саҳрой; б) гули хурдӣ.

Ҷое, ки ба раҳ кунанд гулгашт,
Дар кўча дамад гули пиёда. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гули рўи (ё сари) сабад** *киноя аз* чизи аъло, чизи беҳтарин, мавриди иззату икром буда.

Рақами ҳандаса, Урфӣ, манеҳ ашъори маро,
Ҳар чӣ з-ин боғ бирўяд, гули рўи сабад аст. *Урфӣ*

Ба ҳар ҷо ки ворид шудӣ, гули сари сабади фузалову зурафо буда, маҷлис аз файзи вуҷудаш марказ нишот ва маъдани инбисот гаштӣ. *Садри Зиё*

**гули хандон** а) *киноя аз* гули шукуфта; б) *киноя аз* маҳбуба.

Чашмаи чашми маро, эй гули хандон, дарьёб,
Ки ба уммеди ту хуш оби равоне дорад. *Ҳофиз*

Лаб бибастам зи сухан, эй гули хандон, ки мабод,
Мардумон бўи ту ёбанд зи ранги суханам. *Ҳилолӣ*

**гул кардан** а) зоҳир шудан, намоён шудан; рўй додан.

Ҳеҷ оҳе сар назад, к-аз мо гудозе гул накард,
Ҳамчу дил аз об гардидан хабар дорем мо. *Бедил*

Он чӣ зи лаб гул кунадам нола аст,
Он чӣ зи дил сар кашадам оҳ буд. *Шоҳин*

б) ошкор ва аён гардидан; фош шудан.

Ғунчаем, аммо ба олам рози мо гул кардааст,
Пур бувад мағзи ҷаҳон ҳамчун ҳаво аз бўи мо.
*Шавкат*

**гули зардро арғувонӣ кардан** *киноя аз* рўи зардро сурх гардонидан.

Ба ман деҳ, ки то з-ў ҷавонӣ кунам,
Гули зардро арғувонӣ кунам. *Низомӣ*

**гули ишқ бардамондан** *киноя аз* оташи ишқро шўълавар гардонидан, пурҳарорат гардонидани муҳаббат.

Он кас гули ишқ бардамонад,
К-омезиши ранги ишқ донад. *Файзӣ*

**гули рўйро заъфарон кардан** *киноя аз* рухсораи сурхро зард кардан.

Гули рўяш муҳаббат заъфарон кард,
Баҳори ҳусни ў ин ғам хазон кард. *Ҳозиқ*

**аз барги гул қанду шакар рехтан** *киноя аз* гуфта шудани лафзи ширин аз лаби маъшуқа.

Зи барги гул ҳама қанду шакар рехт,
Зи бодоми сияҳ унноби тар рехт.
*Бадрии Кашмирӣ*

**гиребон кушодани гул** *киноя аз* шукуфтани гул.

Акнун, ки кушод гул гиребон,
Дасти ману домани гулистон. *Хоқонӣ*

**дамидани гул** рӯидан, сабзидани гиёҳи гулдор.

Чӣ ҳосил, гар ҳазорон гул дамад ё сад баҳор ояд,
Маро чун бо ту кор афтодааст, инҳо чӣ кор ояд!
*Ҳилолӣ*

**гули коғазин бӯй надиҳад** *зарб.* чизи қалбакӣ қадр надорад; **гул чу шавад қарини гул, гирад рангу бӯи ӯ** *зарб.* ҳамнишинӣ асар дорад; **аз ҳазор гулаш яке нашкуфтааст** тамоми қувва ва истеъдоди худро зоҳир накардааст, дар айни ҷавонӣ мебошад.

Нашкуфт ҳама ҷаҳони фазлам,
Нашкуфта яке гул аз ҳазорам.
*Сайидҳасани Ғазнавӣ*

**ГУЛАҚ** گلک 1. *шакли хурдӣ ва навозиши* гул; 2. *маҷ.* маҳбуба.

Қалаке буд ошиқи гулаке,
Шӯхаке мушкбор кокулаке. *Ҷомӣ*

**ГУЛАНГАБИН** گل انگبین гулқанди асалӣ, ки аз гулу асал тайёр карда мешавад.

Гар бар канори Даҷла касе номи ӯ барад,
Об ангабини ноб шавад, гил гулангабин. *Имора*

Ман заҳргиёҳ коштаам, гулангабин тавақкӯъ натвонам кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ГУЛАНДОМ** گل اندام 1. нозукбадан, зебобадан, латифпайкар, нозанин.

Дар мазҳаби мо бода ҳалол аст, валекин
Бе рӯи ту, эй сарви гуландом, ҳаром аст. *Ҳофиз*

2. номи занона.

**ГУЛАФШОН||ГУЛФИШОН** گل افشان||گلفشان 1. гулпош, гулрез; **гулафшон кардан** гул афшондан (дар идҳо, махсусан дар ҷашни наврӯз).

Май нӯшу гулафшон кун, аз даҳр чӣ меҷӯӣ, —
Ин гуфт саҳаргаҳ гул; булбул, ту чӣ мегӯӣ?
*Ҳофиз*

2. навъе аз оташбозӣ.

Чу гулафшон, ки шарарбор кунад оташбоз,
Нуқтаҳо резад аз коғаз печида бар он.
*«Баҳори Аҷам»*

3. *маҷ.* нурпош, нурафшон.

Дӯхт ҳайрат бар офтоб нигоҳ,
Қ-эй шафеи ҷаҳони номасиёҳ,
Аз ту танҳо фалак гулафшон нест,
Хок ҳам холӣ аз чароғон нест. *Бедил*

**ГУЛАФШОНӢ||ГУЛФИШОНӢ** گل افشانی||گلفشانی гулпошӣ, гулрезӣ, гул нисор кардан; **гулафшонӣ кардан** *аз чизе*

а) худнамоӣ кардан аз хусуси чизе.

Кард аз мову ман гулафшонӣ,
Баст бар хеш номи инсонӣ. *Бедил*

б) санъаткорӣ ба кор бурдан дар сухан ва ғайра.

Гулфишонӣ кардаам з-ин бӯстон,
Ёд оредам ба хайр, эй дӯстон! *Аттор*

**ГУЛБАДАН** گل بدن гуландом, гулпайкар (сифати маҳбуба); *маҷ.* зебо, латиф, хушандом.

Агар мо булбулем ин гулбаданро,
Ту умре боғбонӣ ин чаманро. *Ҳозиқ*

Он булбули нолон, ки ҳама шаб ба фиғон аст,
Ҳоҷист, ки ёд аз лаби он гулбадан асташ. *Ҳоҷӣ*

**ГУЛБАРГ** گل برگ 1. барги гул, вараќи гул; барги гули сурх.

Бад-он лашкари душман андар фитод,
Чунон к-андар афтад ба гулбарг бод. *Дақиқӣ*

Ту гулбарги тарӣ, мо чун гиёҳи хушк саргардон,
Туро аз лолаву гул сохтанд, аз хору хас моро.
*Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* рӯи зебо.

Эй аз бунафша сохта гулбаргро ниқоб,
В-аз шаб тапончаҳо зада бар рӯи офтоб. *Анварӣ*

Гулбаргро зи сунбули мушкин ниқоб кун,
Яъне ки рух бипӯшу ҷаҳоне хароб кун. *Ҳофиз*

3. *маҷ.* лаби маҳбуба.

То кай ба нозу шӯхӣ лабро газӣ ба дандон,
Гулбарги нозукатро озурда сохт жола. *Ҳилолӣ*

◇ **гулбарги хандон** а) *кинoя аз* барги гули навшукуфта; б) *кинoя аз* маъшуқа.

Ба хуноби ҷигар оғуштаам чун лола сар то по,
Асар бинед доғи ишқи он гулбарги хандонро.
*Фузулӣ*

**ГУЛБАРГРӮЙ** گل برگ روی гулрӯй, хушрӯй, зебо.

Бути моҳпайкар, маҳи мушкмӯй,
Гули ёсминбӯи гулбаргрӯй. *Хоҷу*

**ГУЛБЕЗ** گلبیز гулафшон, гулпош, гулрез, афшонандаи гул.

Агарчи бода фараҳбахшу бод гулбез аст,
Ба бонги чанг маҳӯр май, ки мӯҳтасиб тез аст.
*Ҳофиз*

Мадеҳ ба бод гаронмоя умр бе бода
Кунун, ки бода фараҳбахшу бод гулбез аст. *Ҷомӣ*

**ГУЛБОЗ** گلباز дӯстдоранда ё парварандаи гул.

Зи бас саҳни чаман аз хандаи гулзор хуррам шуд,
Дар ӯ чун дасти гулбоз аз ҳаво гул метавон чидан.
*«Баҳори Аҷам»*

**ГУЛБОМ** گلبام овоз ва садои баланд; *муқ.* **гулбонг** 1.

Гулбом занад кӯсат, гулвом шавад косат,
Қ-оташ ба гулоб орад хаммор ба субҳ-андар.
*Хоқонӣ*

**ГУЛБОНГ** گلبانگ 1. овози баланд; бонг, фарьёд; *муқ.* **гулбом.**

Ёр соқӣ шуду бе парда ба маҷлис омад,
Бар дари майкада гулбонгу садо дардоданд.
*Ибни Ямин*

Бар остони ҷонон гар сар тавон ниҳодан,
Гулбонги сарбаландӣ бар осмон тавон зад. *Ҳофиз*

2. садои асбоби мусиқӣ.

Бахташ ба субҳхезӣ то кӯфт кӯси давлат,
Гулбонги кӯси ӯро гулбонги тоза бинӣ. *Хоқонӣ*

То шуд он маҳ муштарӣ дурҳои Ҳофизро ба гӯш,
Мерасад ҳар дам ба гӯши Зӯҳра гулбонги рубоб.
*Ҳофиз*

3. овози хуш, навои форам.

Гулбонги андалебон аз навҳа гар диҳад ёд,
Мотамсаро намояд аз дур боғ бе ту. *Сайидо*

Ба базми гул чу сароянд номи Ҷомиро,
Зи булбулон ҳама гулбонги офарин хезад. *Ҷомӣ*

◇ **гулбонг бар қадам задан** *киноя аз* тез ва бо суръат рох рафтан.

Пас гулбонг бар қадам зада, афтону хезон аз тарси ҷон ба ҳазор заҳмат худро ба ободонӣ расонидам. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ГУЛБОР** گلبار гулрез, гулафшон; ◇ **чеҳраи гулбор** рухсори гулгуни зебо ва латиф.

Арғувон аз шафақи чеҳраи гулбори ту шуд,
Хирмани оташ аз он рӯ ба гулистон афтод. *Шоҳин*

**ГУЛБУН** گلبن буттаи гули садбарг, буттаи вард.

Биёрост гетӣ ба сони биҳишт,
Ба ҷои гиё сарву гулбун бикишт. *Фирдавсӣ*

То сад ҳазор хор намерӯяд аз замин,
Аз гулбуне гуле ба гулистон намерасад. *Ҳофиз*

◇ **гулбуни гулшани назокат** *киноя аз* маҳбуба.

Эй гулбуни гулшани назокат,
Як гул чу рухи ту дар чаман нест. *Васлӣ*

**гулбуни даҳбунон** *киноя аз* ангуштон.

Мурғи дузабон чу килки ман кас
Бар гулбуни даҳбунон надидаст. *Хоқонӣ*

**гулбуни ноз** *киноя аз* маҳбуба.

Гаҳе бо гесуяш кардӣ сухан соз,
Ки эй ҳамсар шуда бо гулбуни ноз. *Ҷомӣ*

**гулбуни фирӯза** *киноя аз* фалак, дунъё.

Гулбуни фирӯза ҳаргиз бар муроди ман нарафт,
Умрҳо рафту надидам бахти фирӯзе чунин. *Мушфиқӣ*

**ГУЛБӮЙ** گلبوی чизе, ки бӯи гул дорад; хушбӯй.

Чу дид Озарафрӯз дилҷӯйиро,
Бути ёсминрӯи гулбӯйиро... *Хоҷу*

Биё, ки бе рухи гулрангу зулфи гулбӯят,
Шикаста дар дилу дар дида хорҳо дорам. *Анварӣ*

**ГУЛВОМ** گل‌وام гулфом, гулранг; *маҷ.* сурхранг.

Гулбом занад кӯсат, гулвом шавад косат,
К-оташ ба гулоб орад хаммор ба субҳ-андар. *Хоқонӣ*

**ГУЛГАШТ** گلگشت гардиш, сайру тамошо дар гулзор, чаманзор, дар гулистон ва ё боғу саҳро.

Дарун сад хор-хор аз меҳнати ҳаҷр,
Киро парвои гулгашти баҳор аст. *Ҷомӣ*

Муоширон рӯй ба гулгашти дашту саҳро ниҳоданд. *Восифӣ*

**ГУЛ-ГУЛ** گلگل **1.** шукуфон ва хандон; дар айни тарию тозагӣ, хушрӯӣ ва зебоӣ.

Гуландоме, ки бо рухсори гул-гул
Фиканда ғулғуле дар ҷони булбул. *Ҳилолӣ*

**гул-гул шудан** монанди гул суп-сурх ва хандон шудан.

Гул-гул шудаст рӯи ту аз ҷоми оташин,
Асбоби айши булбулу парвона пур шудаст. *Соиб*

**гул-гул шукуфтан** бисьёр шукуфтан; *маҷ.* хандон ва хуррам шудан.

Шукуфт аз ғунчаву пайкони ӯ гул-гул дили тангам,
Ки ҷон аз сӯҳбати ёрони якдил тоза мегардад. *Соиб*

**2.** дорои доғҳои сурхи гулмонанд.

Ҷуръае афшондаӣ бар аҳли зӯҳд,
Далқи тақвои Зуҳурӣ гул-гул аст. *Зуҳурӣ*

**ГУЛГУН** گلگون **1.** ба ранги гул, гулранг, сурхранг, сурх.

Аз тапонча рӯй гулгунат кунад,
Сахт зиндониву маҳзунат кунад. *Румӣ*

Буд гулгун зи бода дидаи ҷом,
Чашмзахме расид аз айём. *Мушфиқӣ*

**гулгун қарқаф** шароби сурх.

Соқӣ, бидеҳ он гулгун қарқафро,
Ноёфта аз оташи газ тафро. *Абӯзироа*

**бодаи гулгун** шароби сурх, маи лаългун.

Симоъу бодаи гулгуну лӯъбатони чу моҳ,
Агар фаришта бубинад, ҳамеравад аз роҳ. *Рӯдакӣ*

**дебои гулгун** матои сурх, матои абрешимии сурхи гулдор.

Ту хуш меғалт бар дебои гулгун,
Ки ман меғалтам инак бе ту дар хун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** монанди гули сурх тару тоза ва зебо.

Рухи гулгунш гашта заъфаронгун,
Лаби майгунш гашта осмонгун. *Фахриддини Гургонӣ*

Фалак ҳусни туро аз ҳусни Юсуф кард гулгунтар,
Ки рангинтар кунад шоир зи матлаъ ҳусни матлаъро. *Шавкат*

**3.** *маҷ.* аспи сурхранги тездав, аспи бӯри даванд.

Биёред гулгуни лӯҳроспӣ,
Ниҳед аз бараш зини гуштоспӣ. *Дақиқӣ*

Эй ки гуфтӣ зи паяш ашк чу гулгун мадавон,
Бо касе гӯй, ки дар даст иноне дорад. *Камоли Хуҷандӣ*

**4.** номи аспи Ширин.

Ба Гулгун баркашид он тангдил танг,
Фарас гулгуну оби дида гулранг. *Низомӣ*

**ГУЛГУНА** گلگونه **1.** гулрангӣ, сурхӣ.

З-ӯ магар пурсид марди бехабар,
К-аз чӣ шуд гулгунаи рӯят чу зар. *Аттор*

Гулгунаи рухсори ту биншонд ба хун лаъл,
Дандони лабат карда хиҷил гавҳару ёқут. *Хоҷӣ*

**2.** сурхие, ки онро занҳо ба рӯй мемоланд.

Барги гулро додӣ аз гулгуна зеб,
То бад-он рангаш зи дил бурдӣ шикеб. *Ҷомӣ*

**гулгуна ба рӯ андудан** барои зебу зинат ба рӯй сурхиву сафедӣ молидан.

Яке марди дарвеш дар хоки Кеш
Накӯ гуфт бо ҳамсари зишти хеш:
Чу дасти қазо зишт рӯят навишт,
Маяндой гулгуна бар рӯи хеш. *Саъдӣ*

**3.** гулранг, сурхранг, сурх.

Ҳеҷ мӯҳтоҷи маи гулгун наӣ,
Тарк кун гулгуна, ту г у л г у н а ӣ. *Румӣ*

**4.** *маҷ.* рухсора, рӯй, чеҳра.

Дилро ба дарун чу ғунча хун кард,
Гулгуна зи ашк лолагун кард. *Ҷомӣ*

**ГУЛГУНСАВОР** گلگون‌سوار савори аспи сурх; аспсавор, савора.

Ҳама гулгунсавор чун оташ,
Гармхӯю ситамгару саркаш. *Мушфиқӣ*

**ГУЛГУНҚАБО** گلگونقبا **1.** сурхпӯш, пӯшандаи қабои сурхранг; **2.** *маҷ.* хушрӯ, зебо.

Домани гулгунқабоён то ба даст омад маро,
Остинафшон гузаштам аз сари кӯи биҳишт.
*Шавкат*

**ГУЛДАСТ** گلدست моҳир, ҳунарманд, санъаткор.

Ба дасташ гул кунад, ҳар ҷо гиле ҳаст,
Надида кас чунин устоди гулдаст. *Сайидо*

**ГУЛДАСТА** گلدسته **1.** дастаи гул.

Равон гашта бо наргиси майпараст,
Чу гулдастае дастаи гул ба даст. *Хоҷу*

**2.** манораи масҷид; қисми болоии манораи масҷид ва мадраса, ки аз он ҷо муаззинон азон мегӯянд.

Ба хушхонӣ даромад мурғи густох
Муаззинвор бар гулдастаи шох. *«Баҳори Аҷам»*

**ГУЛДОМ** گلدام доми хурд; дом.

То чеҳра гул-гуя аз маи гулфом кардаӣ,
Сад мурғи дил асир ба гулдом кардаӣ. *Соиб*

**ГУЛЗОР** گلزار **1.** маҳалли рӯидани гулҳои бисьёр; гулистон, гулшан.

Надорад, Сайидо, гулзор чун ман сарви мавзуне
Ба рӯи сафҳаи айём байти фардро монам. *Сайидо*

Суманат ғолия аз сунбули тар пайдо кард,
Боз гулзори рухат ҳусни дигар пайдо кард.
*Мушфиқӣ*

**гулзори фирдавс** *д.* гулшани биҳишт.

Равонпарвар анфоси анбарфишон
Зи гулзори фирдавс додӣ нишон. *Хоҷу*

**2.** номи лаҳне (оҳанге) аз мусиқӣ.

Хурӯшон булбулон дар саҳни гулзор
Ба вақти субҳдам бар лаҳни Гулзор.
*«Баҳори Аҷам»*

◇ **гулзори олам** (*ё* **ҷаҳон**) *киноя аз* рӯи замин.

Гул ба гулзори ҷаҳон хушранг шуд аз равшанӣ,
Қатра дар боғи биҳишт аз ламъаи рӯи дил аст.
*Ибни Ямин*

**ГУЛИСТОН** گلستان ҷои махсуси рӯидан ва парвариш ёфтани гулҳо; боғчаи гул, гулбоғ.

Дар гулистон гар ба пои булбулон хоре халад,
Наварӯсони чаман сад ҷома бар тан медаранд.
*Ҳилолӣ*

Турфа боғест гулистони ҷаҳон, лек чӣ суд?
Ки гули ишрат аз ин боғ начидаст қасе. *Ҳилолӣ*

◇ **гулистони Ирам** боғи Ирам, боғи афсонавии Шаддод ном подшоҳ.

Қасраш гулистони Ирам, садраш дабистони ниам,
Дар ҳар шабистони карам бустони нав пардохта.
*Хоқонӣ*

**ин** (*ё* **ҳамин**) **гулистон** *киноя аз* дунъё.

Ман булбули биҳиштам, аммо дар ин гулистон
Дар рӯзи бад ниҳодам бунъёди ошьёнро. *Урфӣ*

Ҳама з-ин ошьён парафшонанд,
Рангу бӯи ҳамин гулистонанд. *Бедил*

**ГУЛНАСАБ** گل‌نسب *киноя аз* хушрӯ, зебо.

Нашуд з-он гулнасаб ҳарчанд чашми тираам равшан,
Ба фикраш аз таманнои гулу гулшан сабукборам.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ГУЛНОР** گلنار **1.** гули анори оддии мевадор; гули анори садбарги наринаи бесамар, ки гулнори форсӣ низ мегӯянд.

Ҳамегуфту лабҳо пур аз ханда дошт,
Рухон ҳамчу гулнори оганда дошт. *Фирдавсӣ*

Дар дурҷи ҷавоҳири ӯ лаъле чандест руммонӣ, ки чун гулнори форсӣ дар назари мубассирон оташ афрӯзад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *маҷ.* сурх, сурхранг.

Ман бе ту зи хуни дида гулнор,
Ту хандазанон ба саҳни гулзор. *Файзӣ*

**чеҳраи гулнор** рухсораи гулгун, оrази сурх.

Чеҳраи гулнор дорад ёри мо,
Қасди сад бемор дорад ёри мо. *Ибни Ямин*

**3.** *киноя аз* рухсора, чеҳра.

Дар тамошои он дуто гулнор
Мард барҳам фитад чу донаи нор. *Саноӣ*

Гул аз ишқи гулнораш нохунҳои хунолуд дар сина хаста ва санавбарро низ аз андӯҳи қоматаш нохунон дар дили хастаи маҷрӯҳ шикаста. *Восифӣ*

**4.** номи занона; номи канизаки Ардавони Ашконӣ.

... Ки Гулнор буд номи он моҳрӯй,
Нигоре пур аз гавҳару рангу бӯй. *Фирдавсӣ*

**ГУЛНОРГУН** گلنارگون гулнорранг, монанди гулнор сурх.

Чу бишнид Рудоба ин гуфтугӯй,
Барафрӯхт, гулноргун гашт рӯй. *Фирдавсӣ*

**ГУЛНОРӢ** گلناری **1.** мансуб ба гулнор; **2.** ба ранги гулнор, сурхранг.

Гаҳе бинмою гаҳ пӯшида дор он рӯи гулнорӣ,
Чӣ ғам дорад туро, бигзор, то мирам ба душворӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУЛОБ** گلاب **1.** оби муаттари як навъ гули садбарг, ки ба воситаи анбиқ (асбоби араққашӣ) ҳосил мекунанд, ҳамчун атриёт ва давои қуввати дил ва дафъкунандаи хафақон, молихӯлиё ва дигар касалиҳо ба кор меравад ё ба таому нӯшобаҳо ҳам онро омехта истеъмол мекунанд.

Аблаҳонро ҳама шарбат зи гулобу қанд аст,
Қути доно ҳама аз хуни ҷигар мебинам. *Ҳофиз*

Баъд аз он фармуд, оби гулоб бар рӯи ӯ бизананд, ба худ бозомад. *Ҷомӣ*

Савдо, димоғи сӯхтаатро илоҷ нест,
Ҷуз он ки дар баҳор ҳӯрӣ бо гулоб об. *Савдо*

**гулоби мусаъад** гулоби тоза, гулоби холис кардашуда.

Нӯз гул андар гулобдон нарасида,
Қатра бар ӯ чист? — чун гулоби мусаъад.
*Манучеҳрӣ*

**гулоб кашидан** ба воситаи асбоби махсус арақи гулро гирифтан; **2.** *киноя аз* шароб, май.

Ба рӯи мо зан аз соғар гулобе,
Ки хоболудаем, эй бахти бедор! *Ҳофиз*

**3.** *киноя аз* ашк, сиришк, оби дида.

Бар умеде, к-аз шакар созад лабаш таскини ҷон,
Ҳам гулоб аз дидаву ҳам нордон афшондаанд.
*Хоқонӣ*

**гулоби талх** *киноя аз* ашки сӯзон, сиришки сӯзон.
Дар ин афсона шарт аст ашк рондан,
Гулоби талх бар Ширин фишондан. *Низомӣ*
**гулоби чашм** *киноя аз* ашк, оби дида.
Ҳарчанд аз офтоб бувад талхии гулоб,
Шуд талх аз надидани рӯят гулоби чашм. *Соиб*
**гулоб аз дида рехтан** *киноя аз* гиристан.
Бар ман аз дида бирезед гулобе, ки ба умр
Лаззат аз ишқ ҳамин дарди саре буд маро.
*Хисрави Деҳлавӣ*
**бар гул аз наргис гулоб рехтан** *киноя аз* ба рухсора аз чашм ашк рехтан.
Барафрӯхт он моҳ чун офтоб,
Фурӯ рехт бар гул зи наргис гулоб. *Низомӣ*

**ГУЛОЛА** گلاله мӯи печида; зулф, кокул; *муқ.* **кулола** 1.
Агар гулолаи мушкин зи рух барандозӣ,
Кунанд дар қадамат ошиқон сарандозӣ. *Саъдӣ*

**ГУЛОН** گلان нони орди маҳини дубез, ки дар равған бирьён карда мешавад.
Рухи аҳбоби ту тарист чу гул,
Хушу ширинтар аз гулону гулоҷ. *Сӯзанӣ*

**ГУЛОҶ||ГӮЛОҶ** گلاج||گولاج 1. навъе аз ҳалво; 2. нони тунук, ки аз нишаставу тухми мурғ пухта мешавад.
Хушнависони қатоиф бо қаламҳои шакар
Ҷумла оҷиз гаштаанд аз хатти таълиқи гулоҷ.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ГУЛПИРАҲАН||ГУЛПЕРАҲАН||ГУЛПИРОҲАН||ГУЛПЕРОҲАН** گل پیرهن||گل پیراهن 1. он кӣ пироҳанаш ҳамчун гул латиф ва сурхранг аст; 2. *маҷ.* зебо ва хушрӯ.
Гулпираҳано, бе ту равам чун ба гулистон?
Мақсуд зи перомани гул бӯи ту дорам. *Мушфиқӣ*

**ГУЛРАНГ** گلرنگ 1. гулгун, сурхранг, сурх.
Гулранг шавад, чу рӯй шӯй, ҳама ҷӯ,
Мушкин гардад, чу мӯ фишонӣ, ҳама кӯ. *Рӯдакӣ*
Ашки ӯ аз оразаш гулранг шуд,
Айшаш аз ёди даҳонаш танг шуд. *Ҷомӣ*
**бодаи гулранг** маи лаългун, шароби сурх.
Соқӣ, бирав, ки бодаи гулранг бе рухаш
Гар оби зиндагист, ки заҳри ҳалоки мост. *Ҳилолӣ*
2. *маҷ.* аспи сурхранг.
Сараш тез шуд кинаву ҷангро,
Ба об-андар афканд гулрангро. *Фирдавсӣ*

**ГУЛРЕЗ** گلریز 1. гулафшон, гулпош; **гулрез кардан** а) гул афшондан, гулпошӣ кардан; б) *маҷ.* суханҳои ширин гуфтан.
Дар миёни шаккар он гулрез кун,
Марҳабо, эй кони шаккар, марҳабо!
*Шамси Табрезӣ*
2. навъе аз оташбозӣ.
Ту кунӣ хандаи гулрез гаҳи бозиву ман
Ҳар дам аз оҳ кунам пеши ту нафтандозӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*
◇ **аз хуни дида гулрез кардан** *киноя аз* ашки хунбор рехтан.
Аз суффаи хона то ба даҳлез
Мекард зи хуни дида гулрез. *Шоҳин*

**ГУЛРУХ** گلرخ он ки рӯяш ҳамчун гул зебост.
Ёри гулрух чу маро бор надод,
Гули умрам ҳама аз пой бирехт. *Анварӣ*
Дар гулистон бода хӯрдан бе дили пурхун чӣ ҳаз?
Гулрухе соқӣ набошад, аз маи гулгун чӣ ҳаз?
*Мушфиқӣ*

**ГУЛРУХСОР** گل رخسار он кӣ рухсораш монанди гул латиф ва дилкаш аст; *маҷ.* зебо, хушрӯ.
Баҳор омад тамошои чаман бо ёр боистӣ,
Ба ҷои сарву гул он сарви гулрухсор боистӣ.
*Мушфиқӣ*

**ГУЛРӮ(Й)** گلرو(ی) он кӣ рӯяш ҳамчун гул зебост; зебо, хушрӯй.
Барги гули лаъл буд шоҳиди базми баҳор,
Оби гулистон бибурд шоҳиди гулрӯи ман. *Саъдӣ*
◇ **гулрӯёни анҷум** ситорагони равшан ва дурахшон.
Мунаққаш натъи ин пирӯза гулшан
Ба гулрӯёни анҷум кард равшан. *Хисрави Деҳлавӣ*
**гулрӯи шарқӣ** *киноя аз* офтоб.
Чу гулрӯи шарқӣ ҷаҳонгард гашт,
Фалак роми ин мӯбади зард гашт. *Хоҷу*

**ГУЛСИТОН** گلستان 1. *ниг.* **гулистон.**
Гул дигар раҳ ба гулситон омад,
Вораи боғу бӯстон омад. *Рӯдакӣ*
Ба гил бимонда қади сарви ноз аз он қомат,
Хиҷил шудаст гули гулситон аз он ораз. *Ҳофиз*
2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.
Маро гузар ба гулистон басест, лек чӣ суд,
Ки сӯи ман гузаре нест гулситони маро?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУЛФАҲШАНГ** گلفهشنگ обе, ки дар вақти аз баландӣ реҳтан ях карда шӯша мебандад.
Об гулфаҳшанг гашта аз фусурдан, эй шигифт,
Ҳамчунон чун шишаи симин нагун овехта.
*Фароловӣ*

**ГУЛФИШОН** گلفشان *ниг.* **гулафшон.**

**ГУЛФИШОНӢ** گلفشانی *ниг.* **гулафшонӣ.**

**ГУЛФОМ** گلفام гулранг, гулгун, ба ранги гул, сурхранг.
Маро ҳамчунин чеҳра гулфом буд,
Булӯринам аз хубӣ андом буд. *Саъдӣ*
**рухи гулфом** рӯи гулгун, рухсораи сурх.
Ёр чун дар ҷом мебинад рухи гулфомро,
Акси рӯяш чашмаи хуршед созад ҷомро. *Ҳилолӣ*

**ГУЛФУРӮШ** گل فروش фурӯшандаи гул.
Эй гулфурӯш, гул чӣ фурӯшӣ барои сим?
В-аз гул азизтар чӣ ситонӣ ба сими гул? *Кисоӣ*
Гулфурӯши нозам аз беҳосилӣ
Панҷаи бекор доим дар ҳиност. *Бедил*

**ГУЛХАН** گلخن 1. оташдон, оташгоҳ, гӯлах.
Дуд хезад зи хона ё гулхан
Ба фалак барравад, ки «абрам ман!» *Ҷомӣ*
**гулхани гармоба** оташдони ҳаммом, кӯраи ҳаммом, гӯлах.
Дар он наздикӣ гармобае ёфтам, дар гулхани гармоба махфӣ шудам. *Авфӣ*

2. *маҷ*. ҷои хасу ҳошок, ҷое ки дар он ҷо хасу хошок партофта шудааст, хароба.

Гулхан бо доно гулшан шавад,
Гулшан бо бехирадон гулхан аст. *Носири Хисрав*

Ба ҳар ҷо ёри гулрухсор гардад,
Агар гулхан бувад, гулзор гардад. *Ҷомӣ*

**ГУЛХАНДА** گلخنده шукуфти гул, кушода шудани гул.

Шуд маъдани лаъл каҳрабохез,
Гулхандаи лола заъфаронрез. *Файзӣ*

**ГУЛХАНТОБ** گلخن‌تاب оташмони ҳаммом, касе ки дар оташхонаи ҳаммом оташ меафрӯзад, гармкунандаи ҳаммом, гӯлахӣ.

Марди гулхантоб аз пуррии зар
Баста будӣ бар миён заррин камар. *Румӣ*

Ҳамнишинии нек ва бад мисли аттор ва гулхантоб аст. *«Ҳористон»*

**ГУЛХАНТОБӢ** گلخن‌تابی оташмонӣ, оташафрӯзӣ; вазифа, кор ва амали гулхантоб.

Иброҳим аз барои гулхантобӣ камар баст.
*Восифӣ*

**ГУЛХАНӢ** گلخنی 1. мансуб ба гулхан.

Гуфтам ҳаме чӣ гӯӣ, эй пири гулханӣ?
Гуфто, ки чӣ шунидӣ, эй пири масҷидӣ! *Асҷадӣ*

2. гулхантоб, гӯлахӣ, оташмони ҳаммом, гармкунандаи ҳаммом.

Гулханӣ оташе агар афрӯхт,
Нафаси ӯ ба ҷои ҳезум сӯхт. *Бедил*

**ГУЛХЕЗ** گل‌خیز *киноя аз* сафобахш, кайфиятбахш.

Ҳар зарра зи ҷуръаи ту гулхез,
Ҳар қатра зи бодаи ту лабрез. *Файзӣ*

**ГУЛЧЕҲР** گلچهر 1. гулрӯй, зебо, хушрӯ, соҳибҷамол; 2. номи занона.

Авранг ку, Гулчеҳр ку, нақши вафову меҳр ку?
Ҳоли ман андар ошиқӣ доди тамоме мезанам.
*Ҳофиз*

**ГУЛЧЕҲРА** گلچهره 1. гулрӯ, зебо, хушрӯй, соҳибҷамол.

Ҳавои мутриби гулчеҳра кун, ки гесуи чанг
Ба дасти зӯҳраҷабинон аҷаб диловез аст. *Ҷомӣ*

Шоҳин, гули мақсуд мачинод аз ин боғ,
З-он дилбари гулчеҳра маро ҳар кӣ ҷудо кард!
*Шоҳин*

2. номи занона.

**ГУЛЧЕҲРЧЕҲР** گلچهرچهر гулрӯй, гулрухсор, зеборӯй.

Хуроин нигорони гулчеҳрчеҳр
Кашида ба оини хур теғи меҳр. *Хоҷу*

**ГУЛЧИН** گلچین 1. касе, ки гул мечинад, гулчинанда.

Ҳама дар пои таъзимаш сарандоз,
Зи шохи иззаташ гулчини эъзоз. *Нозим*

Ғайрати хуршеду моҳу рашки парвин гашт шаҳр,
Пеши чашми боғбон домони гулчин гашт шаҳр.
*Сайидо*

2. *маҷ*. мунтахаб, сара, яккачин; **гулчин кардан** интихоб намудан, яккачин кардан, хуш кардан.

... Ё аз он мурғон, ки гулчин мекунанд,
Байзаҳо заррину симин мекунанд. *Румӣ*

◇ **гулчин (-и** *чизе*) **гаштан (ё шудан)** файзьёб шудан, баҳравар гаштан, бархурдор шудан (аз чизе).

Даме бо шоирон бо шеъри рангин
Сухан мегуфту мегардид гулчин. *Ҳозиқ*

Гулчини ишқ шав, ба хирад вогузор баҳс,
То боғи завқро накунад хору зор баҳс. *Урфӣ*

**ГУЛШАКАР** گلشکر гулқанд, мураббое, ки аз қанду гули боғӣ (садбарг) пухта мешавад.

Ҷон зи дидори дӯст парвардан
Ҳаст чун шаҳду гулшакар хӯрдан. *Саноӣ*

Ту худ бигӯӣ, ки ҷуз дарди дил чӣ баҳра бувад
Ба ваҳми хеш дар андеша гулшакар хӯрдан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУЛШАН** گلشن ҷое ки гулҳои рангоранг мерӯяд; гулзор, гулистон.

Маро, ки гулшани ҷон хоки остонаи туст,
Гуле, ки мешукуфад захми тозиёнаи туст.
*Мушфиқӣ*

Ҳадиси хубии рӯяш ба гулшане, ки кунанд,
Даҳони гул зи таҳайюр кушода ҳоҳад монд. *Савдо*

◇ **гулшани аҳбоб** *киноя аз* нишемангоҳи ёрон.

Эй бод, агар ба гулшани аҳбоб бигзарӣ,
Зинҳор, арза деҳ бари ҷонон паёми мо. *Ҳофиз*

**(ин) гулшани даҳр** *киноя аз* дунъё, ҷаҳон.

Гарчанд, ки рӯю мӯи зебост маро,
Чун лола руху чу сарв болост маро,
Маълум нашуд, ки андар ин гулшани даҳр
Наққоши азал баҳри чӣ орост маро?! *Хайём*

**гулшани рӯзгор** *киноя аз* дунъё.

Аз ин сурма дар гулшани рӯзгор
Саропо гудози дил омад ба бор. *Бедил*

**гулшани эҷод** *киноя аз* дунъё.

Бар муқимони гулшани эҷод
Рамзи ин ғунча ношукуфта мабод! *Бедил*

**ин гулшан** *киноя аз* дунъё.

Дар ин гулшан кӣ афшонад гуле аз дӯстӣ бар ман,
Кӣ бошад ҷуз чароғи турбати ман аз гулафшонон?
*Мушфиқӣ*

**ГУЛШАНСАРО** گلشن‌سرا боғсарой, боғчасарой, бӯстонсаро, ҳавлии боғчадор.

Гомро пай мекунам дар сояи девори ту,
Бахри ман хуштар аз ин гулшансаро кошона нест.
*«Баҳори Аҷам»*

**ГУЛШАНӢ** گلشنی 1. мансуб ба гулшан; 2. сокини гулшан.

Шавқи лаби ту медиҳад завқи сухан Камолро,
Мурғ сухансаро нашуд, то ки нагашт гулшанӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ГУЛЪИЗОР** گلعذار гулрӯй, гулрухсор, гулчеҳра.

Омад баҳору н-омад он шӯхи гулъизор,
Мастему ошиқему хуморему беқарор.
*Шамси Табрезӣ*

Мавсими навбаҳор шуд, он маҳи гулъизор ку?
Ғунчаву гул қатор шуд, булбули дилфигор ку?
*Ҳоҷӣ*

**ГУЛҒАНДА** گلغنده пахтаи ҳаллоҷишудаи кулӯла, ки барои риштан тайёр мекунанд.

Дар миёншон Наҷиби мундаи ман
Ҳамчу дар банди хор гулғанда. *Сӯзанӣ*

**ГУЛҒАР** گلغر пашми нарме, ки аз буни мӯи буз бо шона мегиранд ва аз он шол ва чизҳои дигар мебофанд.

На аз шолбофони ин рӯзгорам,
Ки гулғар надонанд боз аз бирешим. *Низорӣ*

**ГУЛҒУНА** گلغونه гулгуна, ғоза ва сурхие, ки занон ба рӯи худ мемоланд.

Мафреб дил ба нақши ҷаҳон, к-он на ёри туст,
Гулғунае чӣ гуна кунад пирро ҷавон. *Хоқонӣ*

[Ҳалокухон] гуфт: Чунон ки гулғуна ороиши занон аст, мардонро хуни сурх бар рӯй ва риш зинат ва ороиш аст. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ГУЛҒУНЧА** گلغنچه ғунчаи гул.

Ба ҳар сӯй гулғунчаи нӯшханд,
Малик дар миён ҳамчу сарви баланд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **гулғунчаи ишқ** *киноя аз* маҳбуба.

Он сарвбуни баҳорпарвард,
Гулғунчаи ишқу лолаи вард... *Файзӣ*

**ГУЛҚАНДЛАБ** گلقندلب ширинлаб.

Гулқандлабе ба ҳар шакарханд
Шӯре зи намак фиканда дар қанд. *Файзӣ*

**ГУЛӮ** گلو 1. халқ, ҳалқум.

Зи гирья то ба гулӯ буд оби дидаи ман,
Агарчи дар гулӯи ман зи ғусса об нарафт.
*Мушфиқӣ*

**гулӯ танг гирифтан** фишор кардани гулӯ, маҳдуд кардани нафас, боздоштани роҳи нафас.

Нафс бар мо чӣ бувад? — Роҳилан гармравон,
Аждаҳоро чу гулӯ танг бигиранд, асост. *Соиб*

**андар гулӯ фуруд омадан** аз гулӯ гузаштан; гуворо шудан.

Бад-ин сифат, ки ҳаме хун хӯрем бар дари ту,
Туро чӣ гуна май андар гулӯ фуруд ояд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. гардан.

Аз хондани нома чун бипардохт,
Таъвизи гулӯи хештан сохт. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **гулӯи киса** даҳани киса.

Ар дузд зи киса зар рабояд,
Теғаш ба гулӯи киса ояд. *Шоҳин*

**гулӯи осиё** сӯрохи миёнаи санги осиё, ки ғалла ба он ҷо мерезад; **гулӯи шиша** қисми танги шиша, миёнаи даҳан ва шиками шиша, гардани шиша.

Манеҳ аз ҳад бурун по бар гулӯи шиша, эй соқӣ,
Наметарсӣ, ки бар гардан туро даъвои хун афтад.
*Сайидо*

**гулӯ пора кардан** *киноя аз* доду фарьёди бисьёр кардан.

Гулӯи хеш абас пора мекунад булбул,
Чу гул шукуфта шавад дар чаман намемонад.
*Соиб*

**ГУЛӮГИР** گلوگير 1. гулӯ фишордиҳанда, бандкунандаи роҳи гулӯ, хафакунанда, қатъкунандаи нафас; *маҷ.* озордиҳанда.

Макун дар луқма додан ҳеҷ тақсир,
Ки бадгӯй туро гардад гулӯгир. *Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* ногувор, нохуш, номатбӯъ.

Ба Доро расонд аз Сикандар ҷавоб,
Ҷавобе гулӯгир чун заҳри ноб. *Низомӣ*

Талхии сабр агар гулӯгир аст,
Оқибат хушгувор хоҳад буд. *Шамси Табрезӣ*

**ГУЛӮГОҲ** گلوگه гузаргоҳи гулӯ, ҳалқум; ◇ **гулӯгоҳи ной** роҳрави даруни ной.

Дошт Луқмон яке сарочаи танг,
Чун гулӯгоҳи ною синаи чанг. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**гулӯгоҳ тар будан** гулӯбур шудан.

Забон банд кун, то сар орӣ ба сар,
Забон хушк беҳ, ё гулӯгоҳ тар. *Низомӣ*

**ГУЛӮЛА** گلوله 1. ҳар чизи гирд ва лӯнда; 2. тири тӯп ва туфанг.

**ГУЛӮЛАҚАМОН** گلوله کمان камони гулӯлаандозӣ.

Қавси қузаҳ гулӯлақамони хаёли мост,
Гунҷишки кас мабод нишинад ба боми ту.
*«Баҳори Аҷам»*

**ГУЛӮФИШОР** گلوفشار 1. фишори гулӯ; банд шудани гулӯ; 2. *маҷ.* хафақон, гирифтагӣ, зиқӣ.

Ғаме насиби дилам кун чунон ки худ донӣ,
Ки масти айшаму дилро гулӯфишоре хаст.
*Толиби Омулӣ*

**ГУЛҶОМ** گلجام 1. қадаҳи зебои сурхи гулдор, ҷоми нақшини сурх.

Омад хабар зи Деҳлии маҳрус дар Дакан,
Озоди мо ба майкада гулҷомро гирифт.
*«Хизонаи омира»*

2. шишаи рангин, ки дар имората хона ба дару равзан ба кор мебаранд.

Равшан бувад зи олами боло фазои дил,
Гулҷом дорад аз маҳи тобон сарои дил.
*Мӯхсини Таъсир*

**ГУЛҶӮШ** گل‌جوش шукуфон; зебо; **орази гулҷӯш** рӯи сурхи дилкаш.

Ниқоби орази гулҷӯш кардаӣ моро,
Ту ҷилва додию мадҳуш кардаӣ моро. *Бедил*

**ГУМ** گم нопадид, ғоиб, азмиёнрафта, мафқуд.

Ҳамчун ҷарас ба синаи ушшоқ меравад,
Ҳамвора нолаҳо, ки асарҳо дар ӯ гум аст. *Махфӣ*

**гум гаштан** (*ё* **шудан**) а) аз миён рафтан, нопадид ва маҳв шудан.

Дар осмон аломате падид омад... ранги он сафед будӣ, як моҳ пайваста ҳамчунин будӣ, то гум шуд.
*«Таърихи Систон»*

Ба доми дилбаре афтодаам, гум гашта тадбирам,
Саропо вахшатам, дар кӯи ӯ оҳуи тасвирам.
*Сайидо*

б) *маҷ.* бехуд шудан, беҳол шудан.

Дӣ хандае зад бар рухам, ман ҳам зи шодӣ гум шудам,
Гӯӣ, ки бар аҳли гунаҳ дарҳои ҷаннат боз шуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гум задан** гум кардан, пинҳон ва нопадид кардан.

Сирри даҳонат заррае ҳаргиз нашуд бар ман яқин,
Дил мебарад дуздидаву дар гӯшае гум мезанад.
*«Баҳори Аҷам»*

**гум кардан** а) аз даст додан, мафқуд кардан.

Ҳалқаи тасбеҳи худро зоҳидон гум кардаанд,
Риштаи ҷамъият аз зуннорбандон бурдаанд.
*Сайидо*

б) нобуд кардан, нест намудан.

Наяндозад аз даст кӯполро,
Магар гум кунад Рустами Золро. *Фирдавсӣ*

**гум шудан** *ниг.* **гум гаштан**; ◇ **гум шудани дил** *киноя аз* ошиқ ва мафтун шудан.

Диле, ки гум шуда, ҳаргиз наёфтам асараш,
Бирав, сабо, ба хами турраи нигори ман аст.
*Шоҳин*

**ГУМГАШТА** گم گشته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **гум гаштан** (*ниг.* **гум**); 2. *маҷ.* саргардон, саргашта, овора.

Эй ки мегӯӣ дили гумгаштаи худро биҷӯ,
Ман, ки худ гумгаштаам, ӯро куҷо пайдо кунам?
*Ҳилолӣ*

Ман булҳаваси ишқаму бо ман ҳунаре нест,
Гумгаштаи ин роҳаму аз ман хабаре нест. *Махфӣ*

◇ **Юсуфи гумгашта** *киноя аз* Юсуфи Канъонӣ, ки бародаронаш ба чоҳ партофта, чунон вонамуданд, ки гӯё ӯро гург хӯрда бошад.

Юсуфи гумгашта бозояд ба Канъон, ғам махӯр!
Кулбаи эҳзон шавад рӯзе гулистон, ғам махӯр!
*Ҳофиз*

**ГУМЕЗ** گمیز *ниг.* **кумез.**

**ГУМКАРДАДИЛ** گم کرده‌دل дил гумкарда, дилдода, шефта, мафтун.

Дӣ мегузашту сӯи ӯ дилҳо кашон аз ҳар тараф,
Сад ошиқи гумкардадил сӯяш давон аз ҳар тараф.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУМКАРДАПАЙ** گم کرده‌پی раҳ гумкарда, гумроҳ.

Салотини узлат, гадоёни ҳай,
Манозилшиносони гумкардапай... *Саъдӣ*

**ГУМКАРДАРОҲ||ГУМКАРДАРАҲ** گم کرده‌راه||گم کرده‌ره роҳ гумкарда, гумроҳ.

То чанд ба ҳарза ҳар тараф мегардам,
Гумкардараҳам зи раҳ сурое бифирист. *Ҳоҷӣ*

◇ **бахти гумкардароҳ** бахти бад.

Ҳамегуфт: Эй бахти гумкардароҳ,
Гирифтор гаштам ба рӯзи сиёҳ. *Савдо*

**ГУМНОМ** گمنام беному нишон, номашҳур, маҷҳул, бедарак.

Напурсад ҳеҷ кас гумномро ҳол,
Ки мӯрон эминанд аз байъи даллол.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Агар мардуми шаҳр лаим бошанд, кас аз берун дар ин шаҳр дарнаравад барои сахтии маош ва ин шаҳр гумном шавад. *Аҳмади Дониш*

**ГУМНОМӢ** گمنامی беномунишонӣ, номашҳурӣ.

Ба рафъи чашмзахми халқ гумномӣ фусун дорад,
Бурун тоз аз дари шӯҳрат, ки шӯҳрат бӯи хун дорад. *Бедил*

Гумномӣ беҳ аз бадномӣ. *Зарбулмасал*

**ГУМОН** گمان 1. фикр, хаёл; фарз, тасаввур; пиндошт, занн, ҳадс.

Ҳар он кас, ки наздик ё дур буд,
Гумон мушк бурданду кофур буд. *Фирдавсӣ*

Гумонҳо ҳама рост машмар зи дур,
Ки бас монад аз дур шеван ба сур. *Асадӣ*

**гумони ботил** хаёли хом ва беҳуда, фикри нодуруст.

Чӣ гумони ботил аст ин, ки бувад азиз сайде,
Ки ба аҷз баста гардад ба каманди арҷмандон.
*Урфӣ*

**гумон бурдан** а) фикр кардан, хаёл кардан; фарз кардан, тасаввур кардан, пиндоштан.

Гумоне барам ман, ки ӯ Рустам аст,
Ки чун ӯ набарда ба гетӣ кам аст! *Фирдавсӣ*

Агарчи роҳ ба айби ту кас аён набарад,
Гумон мабар, ки ба айби ту кас гумон набарад.
*Урфӣ*

б) пай бурдан, дарк кардан.

Ман ин мураққаи пашмина баҳри он дорам,
Ки зери хирқа кашам май, кас ин гумон набарад.
*Ҳофиз*

2. ақида, эътиқод.

Гумонаш хато буду тадбир суст,
Ки дар илм буд, он чӣ дар зулм ҷуст. *Саъдӣ*

**гумон доштан** хаёл доштан; ақида доштан; умед ва таваққӯъ доштан.

Гӯӣ: Аз дасти ҳаҷр ҷон набарӣ,
Ғофилам, гар на ин гумон дорам. *Анварӣ*

**гумон кардан** фарз кардан, тасаввур намудан, пиндоштан.

Сӯхтаи рухат агар сӯи чаман гузар кунад,
Дар дили худ гумон кунад шуълаи гарм лоларо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. шак, шубҳа.

Гумон аст дар ҳар шунидан нахуст,
Шунидан чу дидан набошад дуруст. *Асадӣ*

Аз Фузулӣ насиҳате бишнав,
Дар яқин кӯшу аз гумон бигзар. *Фузулӣ*

**дар гумон андохтан** ба шакку шубҳа монондан, ба тараддуд ва дудилагӣ андохтан.

Камоли ҳусни ту ҷое расид дар олам,
Ки халқро ба ду хуршед дар гумон андохт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

4. тахмин ва таваккал.

Хилофи роҳи савоб аст ва акси раъи улулалбоб дору ба гумон хӯрдан ва роҳи нодида бе корвон рафтан. *Саъдӣ*

**ГУМОНА** گمانه 1. гумон, шак, тардид.

Ту дилро ба ҷуз шодмона мадор,
Равонро ба бад дар гумона мадор. *Фирдавсӣ*

2. чоҳи озмоиш барои фаҳмидани будан ва ё набудани об дар зери замин.

Эй баски дилам дар талаби чашмаи нӯшат
Дар бодияи фикр фурӯ бурда гумона...
*Ибни Ямин*

**ГУМОНЗАД** گمان‌زد гумон кардашуда, хаёл ва тасаввур кардашуда, занн кардашуда, мазнун.

Ба ғайр гарм даромехтӣ, ҳазар, зинҳор,
Гумонзади ту нашуд, оҳ чӣ ман яқин дорам.
*«Баҳори Аҷам»*

**гумонзад шудан** дар тасаввур мутаваққеъ ва умедвор шудан.

Зулайхо — моҳи авҷи дилситонӣ,
Зи Юсуф чун бидид он меҳрбонӣ,
Гумонзад шуд, ки хоҳад коми ӯ дод,
Ба васли хештан ороми ӯ дод. *Ҷомӣ*

**ГУМОНИДАН** گمانیدن гумон кардан, фарз кардан, тасаввур кардан, пиндоштан.

Гумонад, ки аз теғи ӯ дар ҷаҳон
Биларзанд яксар кеҳону меҳон. *Фирдавсӣ*

Сипохе, ки сагсор хонандшон,
Палангони ҷангӣ гумонандшон. *Фирдавсӣ*

**ГУМОНПАЗИР** گمانپذیر қобили фикру андеша ва хаёл; **гумонпазир шудан** дар фикру андеша ва хаёл афтодан.

З-он се нукта, ки гӯшгир шудаш,
Дили нозук гумонпазир шудаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУМОШТА** گماشته 1. аз тарафи касе маъмуршуда, таъиншуда ба амал ва вазифае.

Чун ба шаҳр омад, аз гумоштагон
Хост машрӯҳи боздоштагон. *Низомӣ*

Ҳокими Русвар, ки низ гумоштаи Роно буд, қалъаро холӣ гузошта гурехт. *«Таърихи Фаришта»*

2. фиристода; ҷосус.

Абулҳасанро тӯҳмат ниҳоданд, ки ӯ гумоштааст ва ӯро ба Бухоро оварданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ГУМОШТАН** گماشتن 1. маъмур кардан; таъин кардан, муқаррар намудан.

Шарму озарм ҷумлагӣ бардошт,
Ҷамъе аз душманон бад ӯ бигмошт. *Саноӣ*

Чу дар зиндагӣ ранҷ бар вай гумошт,
Пас аз марг кай хоҳадаш суд дошт. *Ҷомӣ*

2. вогузоштан, вогузор кардан, ҳавола кардан.

Бад-ин ошкорат бубин ошкор,
Ниҳонитро бо ниҳонӣ гумор. *Рӯдакӣ*

3. *маҷ.* равона кардан чизеро ба (бар) чизе.

Чун гуморӣ ба кор андеша,
Шеваи ростӣ кунӣ пеша. *Ҷомӣ*

Ҳиммате дар паи шитоб гумор,
Синаам вошикофу дил бардор! *Бедил*

**ГУМРАҲ** گمره *ниг.* **гумроҳ.**

**ГУМРАҲӢ** گمرهی *ниг.* **гумроҳӣ.**

**ГУМРОҲ||ГУМРАҲ** گمراه||گمره 1. роҳ гумкарда; саргардон, овора.

Зи бими оташи теғаш, ки баршавад ба фалак,
Ситорагон ҳама дар бурҷи хеш гумроҳанд. *Муиззӣ*

Гуфтам, ки бӯи зулфат гумроҳи оламам кард.
Гуфто: Агар бидонӣ, ҳам ӯ-т раҳбар ояд. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* касе, ки аз роҳи дуруст берун баромадааст.

Моро ба мастӣ афсона кунанд
Пирони ҷоҳил, шайхони гумроҳ. *Ҳофиз*

Гумроҳ он, ки бар ин роҳ наравад ва мудаббир касе, ки аз ин дар баргардад. *Аҳмади Дониш*

**гумроҳ кардан** аз роҳи дуруст баровардан, ба роҳи хато ва ботил андохтан.

Муддате бад-ин баҳона халқеро гумроҳ карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ГУМРОҲӢ||ГУМРАҲӢ** گمراهی||گمرهی бероҳӣ, саргардонӣ, оворагӣ; *маҷ.* залолат.

Гумроҳии ман бин, ки дар ин марҳала ҳар рӯз
Аз водии мақсуд ба ҷои дигар афтам. *Ҳилолӣ*

Рӯзгорам аз паи маҳмил ба гумроҳӣ гузашт,
Дар биёбони таманно раҳнамое барнахост. *Махфӣ*

**ГУМШУДА** گمشده 1. бероҳшуда, гумроҳ ва мунҳарифшуда.

Пай чу зи шореъ ба дигар сӯ кашад,
Гумшудагонро ба такопӯ кашад. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* ошиқшуда; дилбохта.

Ҳофизи гумшударо бо ғамат, эй ёри азиз,
Иттиҳодест, ки дар аҳди қадим афтодаст. *Ҳофиз*

3. *маҷ.* гумном, фаромӯшшуда.

Бояд ту ҳам аз тариқи ёрӣ,
З-ин гумшуда гоҳ ёд орӣ. *Шоҳин*

**-гун** گون *суффикси сифатсоз* ранг ва монандро мефаҳмонад, мас. 'кофургун', 'пирӯзагун'.

**ГУН** گون 1. ранг, лавн; 2. навъ, хел, тарз.

Аз ту мо сад гун аҷоиб дидаем,
Лек маъзурем, чун бедидаем. *Румӣ*

**ГУНА** گونه 1. ранг, лавн.

Он оби ангур, ки андар коса буд, гуна нагардонида буд ва на маза гирифта буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Танам гунаи лоҷвардӣ гирифт,
Гулам сурхӣ андохт, зардӣ гирифт. *Низомӣ*

Замини сайдгоҳ аз бисёрии хуни шикор гунаи лаъли бадахшонӣ гирифт. *«Таърихи Фаришта»*

2. хел, навъ; тариқ, тарз, равиш.

Карданд зи рӯи беқарорӣ,
Бар худ ба ҳазор гуна зорӣ. *Низомӣ*

Зи берангӣ мазан дам дар муҳаббат,
Ки олам гунае аз ранги ишқ аст. *Махфӣ*

**ба гунаи ...** ба таври ..., ба тариқи ...; монанди ..., мисли ... **бад-ин (ё он) гуна** ба ин (он) вазъ, ба ин тавр, ба ин (он) тариқ, ба ин (он) тарзу равиш.

Сипаҳ сохт, к-андешаи ҷанг дошт,
Зи Рустам бад-он гуна дил танг дошт. *Фирдавсӣ*

Гул бад-ин гуна, ки аз шарми ту бигрехт зи боғ,
Шӯхчашмӣ бувад, ар соли дигар боз ояд. *Шоҳӣ*

**з-ин гуна** аз ин хел.

Туро бо Анварӣ з-ин гуна дастон
На як бору ду бору чор бор аст. *Анварӣ*

**з-он гуна** аз он ҷиҳат, барои он ки ..., ба он сабаб ки ...

З-он гуна ки ҷону тан яке буд,
Аз ҳар ду тараф сухан яке буд. *Ҳилолӣ*

3. рӯй, рухсора, ораз, чеҳра.

Ланги даванда, гӯш неву суханьёб,
Гунги фасеҳ аст, чашм неву ҷаҳонбин.
Тезии шамшер дораду равиши мор,
Қолбади ошиқону гунаи ғамгин. *Рӯдакӣ*

4. ранги чеҳра.

Чун ин сухан бигуфт, гунаи Абӯ-муслим бигашт. *«Таърихи Табарӣ»*

Дар сафи кин гунаи як зардрӯй
Зард кунад гунаи сад ҷангҷӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

5. моддае, ки бо он зарро сайқал медиҳанд, моддаи сайқалӣ.

Шавад бешак зи ороиш накӯтар,
Чунон к-аз гуна гардад сурхтар зар.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ГУНАГУН** گونه گون гуногун, рангоранг; ҳархела, хел ба хел.

Зи бас гунагун парниёнӣ дарафш,
Чи сурху чи сабзу чи зарду бунафш... *Фирдавсӣ*

Аз сухан хоне кашидам пеши аҳли рӯзгор,
Завқҳои гунагун дар вай зи анвои таом. *Фузулӣ*

**ГУНА-ГУНА** گونه گونه ҳарранга, ранга ба ранга; ҳархела.

Задастӣ лофҳои гуна-гуна,
Басе гуфта суханҳои намуна. *Фахриддини Гургонӣ*

**ГУНАҲ** گنه *ниг.* **гуноҳ.**

**ГУНАҲГОР** گنه گار *ниг.* **гуноҳкор.**

**ГУНАҲКОР** گنه کار *ниг.* **гуноҳкор.**

**ГУНАҲОМУРЗ** گنه‌آمرز *ниг.* **гуноҳомурз.**

**ГУНАҲСӮЗ** گنه‌سوز нобудкунандаи гуноҳ, маҳвкунандаи маъсият; *муқ.* **гунаҳфарсо.**

Чун ки лутфи ту гунаҳсӯзи гунаҳгорон аст,
Ту маро тоибу мустағфири ғаффор магир.
*Шамси Табрезӣ*

**ГУНАҲФАРСО** گنه‌فرسا аз байн барандаи гуноҳ, несткунандаи гуноҳ; *муқ.* **гунаҳсӯз.**

Хисраво, пиронасар Ҳофиз ҷавонӣ мекунад
Бар умеди афви ҷонбахши гунаҳфарсои ту. *Ҳофиз*

**ГУНБАД I||ГУНБАЗ I||ГУНБАДА** گنبد||گنبذ||گنبده **1.** қисми болоии қуббашакли иморат; сохтмоне, ки сақфу бомаш қуббашакл аст.

Пароганд гирди ҷаҳон мӯбадон,
Ниҳод аз бари озарон гунбадон. *Дақиқӣ*

Яке гунбаде дид афрошта,
Ба динор сар то сар анбошта. *Фирдавсӣ*

**2.** гунбази дахма, гунбази мазор; дахма, гӯрхона.

Чун гунбаде ба кӯхна мазорест чарху меҳр,
Лавҳе дар ӯ вале зи хати меҳр сода аст. *Савдо*

Ду соҳибтоҷро ҳамтахт карданд,
Дари гунбад бар эшон сахт карданд. *Низомӣ*

**3.** *киноя аз* осмон.

Чӯ дар гунбад омад бурозқи сипеҳр,
Ба ҳаррои заррин биёрост чеҳр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гунбади азрақ** *киноя аз* осмони кабуд; **гунбади афлок** *киноя аз* осмон.

Аввал яке манам, ки дар ин шаҳр ҳар шабе
Фарьёди ман ба гунбади афлок баршавад. *Ҳофиз*

**гунбади ахзар** *киноя аз* осмони кабуд ё зумуррадгун.

Ҳаме то қутб боҳур аст зери гунбади ахзар,
Шакарпошаш зи як палласту аз дигар фалосангаш.
*Рӯдакӣ*

**гунбади воло** *киноя аз* осмон, фалак.

Валвала дар олами боло гирифт,
Ғулғула дар гунбади воло гирифт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гунбади гардон** (ё **гарданда**) *киноя аз* фалаки гарданда, осмон.

Эй манзараву кох баровarда ба хуршед,
То гунбади гардон бикашида сари айвон. *Дақиқӣ*

Даъвати ман карда ба дасти ниёз
Ҳафт дари гунбади гарданда боз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гунбади гардун** *киноя аз* дуньё, ҷаҳон.

Гунбади гардун аҷаб ғамхонаест,
Беғамӣ дар вай дурӯғ афсонаест. *Ҷомӣ*

**гунбади даввор** а) *киноя аз* осмон, фалаки гарданда, фалаки даврзананда.

Бар тани хок мани ошиқи бедил бигузор,
Ту маро ҳамтаки ин гунбади даввор магир.
*Шамси Табрезӣ*

б) *киноя аз* дуньё.

Аз садои сухани ишқ надидам хуштар
Ёдгоре, ки дар ин гунбади даввор бимонд. *Ҳофиз*

**гунбади дӯлоб** *киноя аз* осмон, фалаки гарданда.

Ёбияш зери гунбади дӯлоб
Ҳамчу Симурғу кимиё ноёб. *Ҷомӣ*

**гунбади дӯлобигард** *киноя аз* фалак.

То ки бар гирди замин мегардад
Курраи гунбади дӯлобигард,
Дар ҷаҳондориву кишварбахшӣ
Чун Сикандар ҳама офоқ бигард. *Анварӣ*

**(ин) гунбади дӯлобранг** а) *киноя аз* осмони гарданда; б) *киноя аз* дуньё.

Барпар аз ин гунбади дӯлобранг,
То раҳӣ аз гардиши паргори танг. *Низомӣ*

**гунбади лоҷвард** *киноя аз* осмони нилгун.

Дигар рӯз чун гунбади лоҷвард
Бароварду бинмуд ёқути зард... *Фирдавсӣ*

**гунбади мино** (ё **мину**) *киноя аз* осмони нилиранг ё зумуррадгун.

Бурд қадраш ба давлати фурқон
Пой бар фарқи гунбади мино. *Анварӣ*

Сарви нозаш ҳар тараф бо қомати дилҷӯ гузашт,
Шӯру ғавғои ҷаҳон аз гунбази мину гузашт. *Туғрал*

**гунбади муҳит** *киноя аз* фалак, осмон.

Мар ҳиммати рафеи туро дар улуввн ҷоҳ
Ҷуз гунбади муҳит шарики аён намонд. *Ломеӣ*

**гунбади нилгун** а) *киноя аз* осмони кабуд; б) *киноя аз* дуньё.

Дар ин пурдағо гунбади нилгун
Чу хоҳӣ, ки касро кунӣ озмун... *Ҷомӣ*

**гунбади нилуфарӣ** *киноя аз* осмони кабуд.

Фиреби гунбади нилуфарӣ маҳӯр, ки кунун
Аҷал чу гунбади гул баршикофадат амдан. *Хоқонӣ*

**гунбадиноранҷранг** *киноя аз* осмон.

Ранги бозичаст кори гунбади норанҷранг,
Чанд ҷӯшам, к-аз бирунам нагзарад сафрои ман.
*Хоқонӣ*

**гунбади обгинаранг** *киноя аз* осмони кабуд; **гунбади пирӯза** *киноя аз* осмон.

То ба ту туғрои ҷаҳон тоза гашт,
Гунбади пирӯза пуровоза гашт. *Низомӣ*

**гунбади тезгард** (ё **тезгашт, тезрав**) *киноя аз* осмон, фалаки гарданда.

... Ки чун оташи рӯзи равшан гузашт,
Пур аз дуд шуд гунбади тезгашт. *Низомӣ*

Сари сол, к-аз гунбади тезрав
Нишоти ҷаҳонро будӣ рӯзи нав... *Низомӣ*

**гунбади тобнок** *кинoя аз* осмони тобон, осмони равшан ва гармидиҳанда.

Зи сарсабзии гунбади тобнок
Зумуррад шуда лавҳи тифлони хок. *Низомӣ*

**гунбади тоқдес** *киноя аз* осмони тоқмонанди хамида.

Дасти биҳишт садри ӯ, дасти қадар ба хидматаш,
Гунбади тоқдесро баста нитоқи чокарӣ. *Хоқонӣ*

**гунбади фариштасалаб** *киноя аз* осмони хушнамо.

Ин гунбади фариштасалаб, к-одамихӯр аст,
Хам карда пеши халқ чу дев, хидмати ман аст. *Хоқонӣ*

**гунбади фирӯза** (**ё фирӯзагун**) *киноя аз* осмони кабуд.

Мутриби хушлаҳҷа ба он дар навост,
Гунбади фирӯза аз он пурсадост. *Ҷомӣ*

Шабпарак аз гунбади фирӯзагун
Рафт зи парвоз ба гунбад дарун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гунбади хазро** *киноя аз* осмони сабз, осмони кабуд.

Ба сони марғзори сабзранг андар шуда гардиш,
Ба як соат мулавван карда рӯи гунбади хазро. *Фаррухӣ*

**гунбади хокистарӣ** *киноя аз* осмони хокистарранг; **гунбади чарх** *киноя аз* осмон, фалаки гарданда.

Мо май ба бонги чанг на имрӯз мехӯрем,
Бас дер шуд, ки гунбади чарх ин садо шунид. *Ҳофиз*

**(ин) гунбади чорбанд** *киноя аз* дунье.

Бирун ҷаст аз ин гунбади чорбанд,
Фарас ронд бар ҳафт чархи баланд. *Низомӣ*

**гунбади шишаранг** *киноя аз* осмони кабуд ё зумуррадранг.

Дар ин гунбади содаи шишаранг
На тимсоли рӯест пайдо, на ранг. *Бедил*

**гунбади ҷонситон** *киноя аз осмон*; **курaи гунбади дӯлобигард** *киноя аз* осмон.

То ки бар гирди замин мегардад
Кураи гунбади дӯлобигард... *Анварӣ*

◇ **гунбади дастор** *киноя аз* салла, амома.

Биё, зоҳид, ба гирди қуббаи дил саъи ҷавлон кун,
Туро то кай ба гирди гунбади дастор гардидан. *Хоҷӣ*

**ГУНБАД II || ГУНБАЗ II** گنبد‖گنبذ ҷастухез, чорхези ҳайвонот ҳамчун асп, оху, гӯр ва ғ.; **гунбад задан** чорхез задан (дар бораи асп, оху, гӯр ва ғ.).

Ҳар хаданге, ки сӯи гӯр кушод,
Гӯр гунбад заду хаданг афтод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чу ҷавлон кунад, ҳаст кӯҳи равон,
Чу гунбад занад, гунбади ахзар аст. *Муиззӣ*

**гунбад кардан** хез задан, ҷастухез кардан, чорхез задан (дар бораи асп, гӯр, оху ва ғ.).

Тозиёна барзадӣ, аспам бигашт,
Гунбаде карду **зи** гардун даргузашт. *Румӣ*

**ГУНБАДЗАНОН||ГУНБАЗЗАНОН** گنبدزنان‖گنبذزنان ҷастухезкунон.

Тиҳӣ гашта аз хеш бар рӯи об,
Ҳамерафт гунбаззанон чун хубоб. *Ҷомӣ*

**ГУНБАДСАРОЙ** گنبدسرای сарои гунбазнок, хонае, ки сақфаш гунбазшакл бошад.

Шаҳ ба гунбадсарои мушкин шуд,
Хона з-ӯ ҳамчу нофаи Чин шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУНБАЗ I** گنبذ *ниг.* **гунбад** I.

**ГУНБАЗ II** گنبذ *ниг.* **гунбад** II.

**ГУНБАЗЗАНОН** گنبذزنان *ниг.* **гунбадзанон.**

**ГУНГ** گنگ лол, касе, ки дорои забони гӯё набуда, бо имову ишора фикру мақсадашро ифода мекунад.

Гунг андар ҳадису дар овоз
Беҳ, ки бисьёргӯи беҳудатоз. *Саноӣ*

Ба забон гунг шав, ба лаб хомӯш,
Нест маҳрам дар ин муомала гӯш. *Ҷомӣ*

**гунг мондан** хомӯш мондан, ҳайрон мондан.

Ба маҳ ахтаршиносон гунг монданд,
Ба саҳрои фаросат ланг монданд. *Бадрии Кашмирӣ*

◇ **гунги даҳзабон** *киноя аз* гули сурх, ки ба эътибори сад барг гунги садзабон ҳам мегӯянд; **гунги суханчин** *киноя аз* қалам.

Турке миёни румиён, гунги суханчин безабон,
Бар рӯй мемоланд з-он ҳар дам сияҳ хокистараш. *Бадри Ҷоҷӣ*

**ГУНГОР** گنگار мори ба тозагӣ пӯстпартофта.

Аз гуфтани нек в-аз накӯӣ
Гунг асту бараҳна ҳамчу гунгор. *«Фарҳанги Рашидӣ»*

**ГУНДА** گنده 1. ғафс.

Сад ҳунармандро зи гурсинагӣ,
Пӯзгунда, дурӯғи ту кушта. *Заҳири Форьёбӣ*

2. гӯшти кӯфтаи бо дигар масолеҳ омехташудаи кулӯла, ки дар палав, шулла ва ғ. ба кор мебаранд; кӯфта.

Ман бигӯям сифати гундаи парвории гарм,
Гӯ, бигӯянд маро муддаиён кӯфтахор. *Абӯисҳоқи Атъима*

3. заволаи хамир ба андозаи як нон.

**ГУНДО** گندا файласуф, доно, олим, ҳаким.

Пилони туро рафтан бод асту тан-кӯҳ,
Дандони наҳангу дилу андешаи гундо. *Унсурӣ*

**ГУНДОВАР** گنداور *ниг.* **кундовар.**

**ГУНДОВАРӢ** گنداوری *ниг.* **кундоварӣ.**

**ГУНОГУН** گوناگون рангоранг, ранг ба ранг, навъ ба навъ.

Гашта дар коргоҳи бӯқаламун
Тахтаи нақшҳои гуногун. *Ҷомӣ*

**ГУНОҲ||ГУНАҲ** گناه‖گنه кори бад, кори зишт; айб, ҷурм, маъсият.

Қасро бе гуноҳ набояд озурдан. *Ибни Сино*

Хирадро май бибандад, чашмро хоб,
Гунаҳро узр шӯяд, ҷомаро об. *Фахриддини Гургонӣ*

Гар ишқи париваишон гуноҳ аст,
Ман пешрави гуноҳкорон. *Савдо*

**гуноҳ гирифтан** айб гирифтан, хурдагирӣ ва айбҷӯӣ кардан.

Бар назми Хисрав аз сари мастӣ гунаҳ магир,
К-ӯ ҳаст дар ҳавои ту фориғ зи ному нанг.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гуноҳ даргузаронидан** *аз касе* бахшидани ҷурми касе.

Ту авлотарӣ ба фазл, ки ин гуноҳи бузург аз ман даргузаронӣ ва афв кунӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**гуноҳи** *касеро* **даргузоштан** бахшидан, афв кардан; **аз гунаҳ пок шудан** бегуноҳ шудан, беайб гаштан.

Ҷони ҳар бедил, ки пок аз оташи ишқат бисӯхт,
Дар кадом оташ дигар пок аз гунаҳ хсҳад шудан?
*Мушфиқӣ*

**аз гуноҳ узрхоҳ шудан** талаби афв кардан, барои ҷурм гузашт талабидан.

Чу муҷрим шавад аз гунаҳ узрхоҳ,
Гунаҳ дон тағофул зи узри гуноҳ. *Ҷомӣ*

*аз касе* **гуноҳ** (*ё* **ҷурм**) **даргузоштан** *ниг.* **гуноҳи** *касеро* **даргузоштан.**

На кӯрам, валекин хато рафт кор,
Надонистам, аз ман гунаҳ даргузор. *Саъдӣ*

**ГУНОҲКОР** || **ГУНОҲГОР** || **ГУНАҲКОР** || **ГУНАҲГОР** گناهکار || گناهگار || گنه‌کار || گنه‌گار содиркунандаи гуноҳ, муҷрим, осӣ, маъсияткор.

Насиби мост биҳишт, эй худошинос, бирав,
Ки мустаҳиқҡи каромат гуноҳкоронанд. *Ҳофиз*

Гар ояд гунаҳкоре андар паноҳ,
На шарт аст куштан ба аввал гуноҳ. *Саъдӣ*

**ГУНОҲОМУРЗ**||**ГУНАҲОМУРЗ** گناه‌آمرز || گنه‌آمرز омурзандаи гуноҳ, гуноҳбахш, бахшандаи гуноҳ.

**ГУНЬЁ** گنیا асбоби ҳандаса, ки яке аз кунҷҳои он 90° буда, барои муайян кардани ростӣ ва каҷии иморат ба кор бурда мешавад.

**ГУНӢ** *ҳ.* گونی линга, халта, қанор, ҷувол.

*Мутааллиқини ӯ ду-се ҳазор гунӣ мамлувв аз намак... андохта гурехта рафта буданд.*
*«Таърихи Фаришта»*

**ГУНҶИДАН** گنجیدن ҷо гирифтан, ҷой ёфтан, ҷойгир шудан, ҷо гирифтани касе ё чизе дар чизе ё ҷое.

Якеро паҳлуи дигар ниҳем, чунон [ки] андар миён ҳеҷ чиз нагунҷад. *Ибни Сино*

Зи ғами ту чун зиёда ба даруни ҷон нагунҷад,
Ғами он ки дил куҷо шуд, бинитҳам ба як канора.
*Мушфиқӣ*

**ГУНҶИШК** گنجشک чумчуқ, паррандаи хурди маъруф.

Гуфтам, оташ расад ба ҳайбати ӯ.
Гуфт: Гунҷишк кай расад ба уқоб? *Унсурӣ*

Гунҷишк бин, ки сӯҳбати шоҳинаш орзуст,
Бечора дар ҳалоки тани хештан аҷул. *Саъдӣ*

**ГУНҶО** گنجا гунҷанда; **гунҷо гаштан** гунҷида шудан, ҷойгир гаштан.

Чунон танг будаш ба қурбат маҷол,
Ки гунҷо нагаштӣ дар он ҷо хаёл. *Фирдавсӣ*

**ГУНҶОИШ** گنجایش 1. ҷойгиршавӣ, қобилияти гунҷидан; 2. ҷои гунҷидан, вусъати гунҷидан.

Дидаро аз лахти дил гунҷоиши ашке намонд,
То ба кай лабрези хун дорам ман ин паймонаро.
*Махфӣ*

Чандон ки дилам офати ишқат талабад, нест
Дар ҳавсалаи ишқи ту гунҷоиши офат. *Урфӣ*

**ГУНҶОН(И)ДАН** گنجاندن || گنجانیدن ҷойгир кунондан, ҷой додан, ҷой гирондан дар миёни чизе ё дар ҷое.

Эй офтоби хубон, меҷӯшад андарунам,
Як соатам бигунҷон дар сояи иноят. *Ҳофиз*

**ГУНҶОӢ** گنجائی гунҷоиш, ғунҷиш, қобилияти ҷойгиршавӣ, вусъат ва ҳаҷми ғунҷиш.

Чун аз он нону хон ба танҳоӣ
Хӯрд, чандон ки дошт гунҷоӣ,
Тубра зери сар ниҳоду бихуфт,
Соҳиби хон чу он бидид, ошуфт. *Ҷомӣ*

**ГУПОЛ**||**ГӮПОЛ** گوپال *ниг.* **кӯпол.**

**ГУРАНҶ** گرنج *ниг.* **гуринҷ.**

**ГУРБА** گربه ҷонвари хонагии ширхор аз гурӯҳи паланг, шер ва дигарҳо; пишак.

Гурбаи мискин агар пар доштӣ,
Тухми гунҷишк аз ҷаҳон бардоштӣ. *Саъдӣ*

**гурбаи ваҳшӣ** гурбаи биёбонӣ, гурбаи ёбой, ки пӯсти қиматӣ дорад.

Гурбаи ваҳшӣ аз сари шохе
Дид мурғе ба кунҷи сӯрохе. *Низомӣ*

**гурбаи мушкин** навъе аз гурбаи саҳроӣ; **гурбаи обӣ** ҷонвари обии гӯштхӯр, ки моҳӣ мехӯрад ва аз пӯсти он пӯстин медӯзанд; ◇ **гурбаи бед** (*инчунин* **гурбабед**) бедмушк, як навъ беди пашмдор, ки баргҳояш ба панҷаи гурба монанд аст.

Гурбаи бед аз гулӯ лаъли сапед,
Гурбаи мушкин шуда аз мушкбед. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гурба шондан** (*ё* **шона кардан**) а) *киноя аз* фирефта шудан.

Ба ҳасрат ҷавонӣ ба ту боз н-ояд,
Чаро жож хоӣ, чаро гурба шонӣ? *Носири Хисрав*

б) *киноя аз* ҳила кардан, фирефтан, макр ба кор бурдан.

Чун дид хирадманд рӯи коре,
Хира накунад гурбаро ба шона. *Носири Хисрав*

**гурба аз бағал афкандан** *киноя аз* тарки ҳилаву фиреб кардан.

Гарчи палангонро гулӯ бифшурд чархи шерхӯ,
Пеши саги даргоҳи ӯ гурба бияфканд аз бағал.
*Фалакӣ*

**гурба аз домон раҳо кардан** *ниг.* **гурба аз бағал афкандан.**

Чу гурба хештан то кай парастӣ,
Раҳо кун гурба аз домон, ки растӣ. *Низомӣ*

**гурба дар анбон** (*ё* **бағал**) **доштан** *киноя аз* макр кардан, ҳила ба кор бурдан.

Шуд он, ки душмани ту гурба дошт дар анбон,
Кунун гаҳ аст, ки бо саг фурӯ шавад ба ҷувол.
*Анварӣ*

Бед ар на сари хилоф дорад дар боғ,
Аз баҳри чӣ гурба дар бағал медорад.
*Камоли Исмоил*

**гурба дар зиндон кардан** *киноя аз* бениҳоят хасисӣ ва бахилӣ кардан.

**ГУРБАБЕД** گربه‌بید *ниг.* **гурба (гурбаи бед).**

Сар баровард аз камингаҳ гурбабед аз баҳри сайд,
Чун ҳамебинад, ки пои бат баромад аз чанор.
*Ибни Ямин*

**ГУРБАГУН** گربه گون 1. гурбасон, монанди гурба; 2. *маҷ.* маккор, ҳилагар, фиребанда.

Аз ин гурбагун хок то чанд-чанд
Ба шерӣ тавон карданаш гургбанд. *Низомӣ*

**ГУРБАЛИҚО** گربه‌لقا 1. гурбарӯй; 2. *маҷ.* бадсифат, бад-намо.

Аз ин гурбалиқое, ки аз маҳобати ӯ
Ҳаюни дев ба шабҳои тор бигрезад... *Шодӣ*

**ГУРБАРӮ(Й)** گربه‌رو(ی) 1. гурбасифат, гурбачеҳр; 2. *маҷ.* бевафо.

Чуз ба модандар намонад ин ҷаҳони гурбарӯй,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро.
*Рӯдакӣ*

**ГУРБАЧАШМ** گربه‌چشم касе, ки ранги чашмаш монанди чашми гурба бошад.

**ГУРБИЗ** گربز *ниг.* **гурбуз.**

**ГУРБИЗӢ** گربزی *ниг.* **гурбузӣ.**

**ГУРБУЗ||ГУРБИЗ** گربز 1. ҳилагар, маккор, фиребгар, муҳил.

Гурбузони шаҳр бар ман тохтанд,
Ман надонистам, чӣ тунбал сохтанд. *Рӯдакӣ*

Гар таҳаммул кард, гӯӣ — оҷиз аст,
В-ар ғаюр омад, ту гӯӣ, гурбиз аст. *Румӣ*

Ақл дар дасти нафс чунон гирифтор аст, ки марди оҷиз дар дасти зани гурбуз. *Саъдӣ*

2. оқил, доно, зирак.

Дар ин гетӣ чи нодону чи гурбиз
Ба кори хеш ҳайронанду оҷиз.
*Фахриддини Гургонӣ*

Малик Шамсиддини Қурт ба ғоят гурбуз ва зирак буд, он андешаро мӯҷиби заволи давлати Бароқ донист. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

3. шуҷоъ, далер.

Баста макуш, гар ҳама гурбуз бувад,
З-он ки паланге ба расан буз бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУРБУЗӢ||ГУРБИЗӢ** گربزی 1. ҳилагарӣ, маккорӣ.

Оризӣ бар молу мулку то расӣ бар обу нон,
Киштаӣ бар хоки нодонӣ дарахти гурбузӣ.
*Носири Хисрав*

2. дар ҳикмати қадим ҷиҳати ифротро мегӯянд, ки муқобили ҷиҳати тафрит мебошад; ифрот дар оқилӣ, оқилии бемавқеъ.

Сафаҳ тарафи ифрот аст ва он истеъмоли қуввати фикр аст дар он чӣ воҷиб нест ё зиёда аз қадри воҷиб; ва онро гурбузӣ хонанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ба уммеди бешӣ надоду нахард,
Хирадманд донад, ки нохуб кард,
Ки то ҷамъ кард он зар аз гурбизӣ,
Пароканда шуд лашкар аз оҷизӣ. *Саъдӣ*

**ГУРГ** گرگ ҳайвони дарранда аз ҷинси саг.

Гургу шеру хирс донад ишқ чист,
Кам зи саг бошад, ки аз ишқ ӯ тиҳист. *Румӣ*

Гурги аҷал якояк аз ин галла мебарад,
В-ин галларо бибин, ки чӣ осуда мечарад. *Авҳадӣ*

◇ **гурги борондида** *киноя аз* касе, ки гармию сардии дуньёро чашида, азобу уқубатҳоро аз сар гузаронида таҷриба ҳосил кардааст.

Нест дилгир аз зари қалбе, ки дар кораш кунанд,
Юсуфи бетолеи мо гурги борондида аст. *Соиб*

**гурги даҳанолудаву юсуфнадарида** *киноя аз* шахсе, ки ба тӯҳмат гирифтор шудааст.

Дар кӯи ту маъруфаму аз рӯи ту маҳрум,
Гурги даҳанолудаву юсуфнадарида. *Саъдӣ*

**(ин) гурги пир** *киноя аз* дуньё, дуньёи пурмашаққат.

Бидеҳ, то равам бар фалак шергир,
Ба ҳам барзанам доми ин гурги пир. *Ҳофиз*

**гурги фусунгар** а) *киноя аз* дуньё; б) *киноя аз* осмон; **гургу харрозӣ** супоридани коре ба касе, ки аҳли он нест ва корро вайрон мекунад.

Шуғли давлат, ки аз ситамсозӣ
Чӣ бувад, чуз ки гургу харрозӣ. *Саноӣ*

**ГУРГБАНД** گرگ‌بند асир, гирифтор; **гургбанд кардан** асир кардан; забун кардан; мағлуб сохтан.

Аз ин гурбагун хок то чанд-чанд
Ба шерӣ тавон карданаш гургбанд. *Низомӣ*

**ГУРГДАВ** گرگ‌دو гургвор давидан, бо суръат рафтан, пӯяравӣ.

**ГУРГИНА** گرگینه пӯстин.

Зи борон кучо тарсад он гурги пир,
Ки гургина пӯшад ба ҷои ҳарир. *Низомӣ*

**ГУРГИНАЧАРМ** گرگینه‌چرم чарме, ки аз пӯсти гург тайёр карда шудааст.

Духулҳои гургиначарм аз хурӯш
Даровард мағзи ҷаҳонро ба ҷӯш. *Низомӣ*

**ГУРГМАСТ** گرگ‌مست 1. озордиҳанда, ҷафокор; 2. *маҷ.* маъшуқаи ҷафокор, ситамгар.

Юсуфи рӯз ҷилва кард аз думи гургу мекунад
Юсуфи гургмасти мо даъвии рӯзпайкарӣ. *Хоқонӣ*

**ГУРГОВ** گرگاو навъе аз пойафзор, ки пиёдаравҳо мепӯшиданд.

Мондаву гурсина зи роҳи таков,
Бар катиф тӯбраву ба по гургов. *Ҷомӣ*

**ГУРГОШНОӢ** گرگ‌آشنائی ошноӣ аз рӯи макру ҳила, дӯстӣ аз рӯи нифоқ; *муқ.* **гургоштӣ.**

**ГУРГОШТӢ** گرگ‌آشتی сулҳ аз рӯи макру фиреб, сулҳи рӯякии бонифоқ, оштии фиребгарона; *муқ.* **гургошноӣ.**

Шарте, к-аз аввал доштӣ, бо ишқи хубон тоза кун,
Бо юсуфон гургоштӣ пеш ор, паймон тоза кун.
*Хоқонӣ*

Гаҳ сулҳ мекунӣ ту ба чӯпону гоҳ ҷанг,
Гургоштист кори ту пайваста бо шубон. *Саидо*

**ГУРГРАБОӢ||ГУРГРУБОӢ** گرگ‌ربائی ғоратгарӣ, зулму тааддии бешумор.

То кай бувад ин гурграбоӣ, бинамо
Сарпанчаи душманфикан, эй шери худой. *Ҳофиз*

**ГУРГСИРАТ** گرگ‌سیرت 1. гургтабъ, гургхӯй; 2. *маҷ.* ситампеша.

...Гургсиратони золимро ба раоёи мазлум мусаллат накунад. *Аҳмади Дониш*

**ГУРД** گرد паҳлавон, баҳодур; далер, шуҷоъ, нотарс.

Аз гурдони сафшикан ва далерони шерафкан... ба ҳарби Мухтор фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гар Навфали гурд гардад огоҳ,
Бар мо чӣ кунад, наузу биллоҳ. *Шоҳин*

✧ **гурди Зобул** *киноя аз* Рустами Зол.

**ГУРДА** گرده 1. яке аз узвҳои даруни бадан, ки пешоб аз он таровиш карда, дар пешобдон ҷамъ мешавад, кулья.

Симинбарон кабоби дилу гурдаи манаид,
Пайваста аст равғани ман шаъни дегдон. *Сайидо*

2. камар, миён.

Чун занад бар пушти шерон ӯ дабуси шасти ман,
Чун занад бар гурдаи гурдон амуди говсор.
*Манучеҳрӣ*

**ГУРДАГОҲ** گرده‌گاه 1. ҷои гурда дар бадани одам ва ҳайвон; 2. *маҷ.* камар, миён.

Аз он гурдагоҳаш наёмад дарег,
Ки бибрид Рустам ба бурранда теғ. *Фирдавсӣ*

**ГУРДАК** گردک *шакли хурдӣ ва навозиши* гурд.

Шарҳи он гурдак, ки андар роҳ буд,
Як ба як бо он халифа вонамуд. *Румӣ*

**ГУРДАФКАН** گردافکن мағлубкунандаи паҳлавонон, паҳлавони зӯровар.

Инонпечу гурдафкану гурздор
Чу ман кас набинад ба гетӣ савор. *Фирдавсӣ*

**ГУРДГИР** گردگیر паҳлавонгир, ба банд орандаи паҳлавонон, шуҷоъ, диловар.

Далер асту асбафкану гурдгир,
Уқоб андарорад зи гардун ба тир. *Фирдавсӣ*

Яли аждаҳокуш ба гурзу ба тир,
Савори ҳижабрафкани гурдгир. *Асадӣ*

**ГУРДЗОД** گردزاد зодаи паҳлавон, паҳлавонписар.

Пас аз бора Рудоба овоз дод,
Ки эй паҳлавонбаччаи гурдзод!.. *Фирдавсӣ*

**ГУРДОС** گردآس ситамгар, золим.

Худоё, бе шубон бигзоштӣ ин безабононро,
Магар ҳам ту аз эшон боз дорӣ шарри гурдосон.
*Низорӣ*

**ГУРДӢ** گردی паҳлавонӣ, далерӣ.

... Ки кас дар ҷаҳон кӯдаке норасид
Бад-ин шермардиву гурдӣ надид. *Фирдавсӣ*

**гурез** گریز *асоси замони ҳозираи* гурехтан.

**ГУРЕЗ** I گریز 1. гурехтан, фирор.

Гурези баҳангом бо сар ба ҷой,
Беҳ аз паҳлавонию сар зери пой. *Фирдавсӣ*

Гурезандагонро дар он растахез,
На рӯи раҳой, на роҳи гурез. *Низомӣ*

**гурез гирифтан** гурехтан, роҳи гурез пеш гирифтан.

Чу тобат набошад ба ҷангу ситез,
Аз он беҳ набошад, ки гирӣ гурез. *Асадӣ*

2. *маҷ.* чора, илоҷ.

Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез. *Саъдӣ*

Дар ин асно баъзе аз умаро ва арбоби дахл маъруз доштанд... дар масолеҳи лашкар ва ҳифзи мамлакат ба ҷуз вуҷуди хазоин чора ва гурезе нест.
*«Таърихи Фаришта»*

**ГУРЕЗ** II گریز *имолаи* **гуроз** I.

Гурезе ба чоҳ андаруфтода буд,
Ки аз ҳавли ӯ шери нар мода буд. (1) *Саъдӣ*

**ГУРЕЗ** III گریز *адш.* гузаштан аз ташбиб ва ё насиб ба мадҳи мамдӯҳ дар қасида ва он ба воситаи мисрае, байте ва ё чанд байт ифода меёбад, чунон ки дар мисраи охири мисоли зерин дида мешавад:

Бода хӯрдан хуш бувад дар гул ба ҳангоми сабӯҳ,
Тавба кардан бад бувад аз май ба ҳангоми баҳор,
Бар гули сурӣ май софӣ ҳалол асту мубоҳ,
Хоса андар маҷлиси садри ҷаҳон, фахри кибор.
*Анварӣ*

**ГУРЕЗГОҲ** گریزگاه 1. маҳалли гурез, ҷои фирор.

Муш дар он мавзеъ аз ҷиҳати гурезгоҳ чандин сӯрох омода сохта [буд]. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. паноҳгоҳ, ҷои паноҳ, малҷаъ.

Рози дили ошиқон зи сина аён аст,
Арсаи маҳшар гурезгоҳ надорад. *Соиб*

3. *ниг.* **гурез** III.

**ГУРЕЗИШ** گریزش гурез, гурехтан; дурӣ.

Баъзе аз офтоб гурезиш ҷӯянд ба замин ва баъзе андар ҳаво биистанд. *Ибни Сино*

**ГУРЕЗОГУРЕЗ** گریزاگریز гурезиш; **гурезогурез кардан** гурехтан.

Ситезандаро теғи симобрез
Чу симоб карда гурезогурез. *Низомӣ*

**ГУРЕЗОН** گریزان 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозираи* **гурехтан**; 2. он кӣ дар ҳолати гурехтан аст; **гурезон будан** дар ҳолати гурезиш будан.

Зулайхо буд хун аз дида резон,
Вале мебуд аз ӯ Юсуф гурезон. *Ҷомӣ*

**гурезон шудан** рӯ ба гурез ниҳодан.

Сабук Золи ҷангӣ бар ӯ ҳамла кард,
Зи пешаш гурезон шуд он гурд мард. *Фирдавсӣ*

**ГУРЕЗПО(Й)** گریزپا(ی) 1. гурезанда, фирорӣ.

Ҳастам зи ҷон ғуломат, аммо гурезпоям,
Сад бор ар фурӯшӣ, бигрезаму биёям. *Ҷомӣ*

Гуфтам: Убайд. Гуфто: Номаш мабар, ки бошад
Ринде қиморбозе, дузде гурезпое. *Убайди Зоконӣ*

2. *маҷ.* раманда, тарсанда, ваҳшитабиат.

З-ин гуфтугӯ паланг даромад ба ҷастухез,
Худро расонд дар паи оҳу ҳамон замон.
Гуфт: Эй гурезпой, зи чангам куҷо равӣ?
Бо ман масоз ҷилвагарӣ ҳамчу духтарон! *Сайидо*

3. *маҷ.* бесабот, ноустувор; бебақо.

Зулфу рухи ту, эй санам, дидаму гуфтамаш, ки хуш
Силсилабанд сохтӣ ҳусни гурезпойро. *Зуҳурӣ*

Лашкар кашид ишқу дилам тарки ҷон гирифт,
Сабри гурезпой сар андар ҷаҳон гирифт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУРЕХТАН** گریختن **1.** фирор кардан, дур шудан.

Хокистари он ба фарқи худ рехт,
Девона шуду зи халқ бигрехт. *Ҳилолӣ*

Шахсе гуноҳе кард ва бигрехт, бародаронашро назди Маъмун бурданд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* халосӣ ёфтан.

Зи банди ишқи ту уммеди растагорӣ нест,
Гурехтан натавонанд бандагони ба доғ. *Саъдӣ*

**дар** *касе* **гурехтан** паноҳ ҷустан аз касе, паноҳ овардан ба касе.

Дар худованди худ гурехт зи бим,
Кард худро ба собирӣ таслим. *Низомӣ*

**ГУРЕҒ** گریغ гурез, ҳазимат, фирор.

Аз ғами ту ба дил гуреғаш нест,
Ҳар чӣ дорад зи ту дареғаш нест. *Унсурӣ*

Расади ишқи ту ҷаҳон бигирифт,
Чун таманно кунам гуреғ аз ту. *Хоқонӣ*

**ГУРЗ** گرز *амуди оҳанин, кӯпол, як навъ олоти ҷангии* пешинаи дастадори саркулӯла, ки монанди мехча барҷастагиҳо дорад.

Парад рӯҳаш аз дидани бурзи ӯ,
Қафад мағзаш аз ҳайбати гурзи ӯ.
*Абӯшакури Балхӣ*

Хартуми ман чу гурз бувад вақти гирудор,
Ҳар мӯи ман ба тундию тезӣ бувад синон. *Сайидо*

**гурзи Афридун** кӯполи Фаридун.

Каманди Рустами дастон ба танҳо шуд рикоби ӯ,
Чунон чун гурзи Афридун на сармисмори мизроқаш. *Манучеҳрӣ*

**гурзи говсор** гурзи ба сурати сари гов сохташуда, ки ба баъзе қаҳрамонони «Шоҳнома», махсусан Фаридун мансуб аст.

Зевари гурзи говсорашро
Зевари чатри ковиён созанд. *Хоқонӣ*

**гурзи пӯлодванд** амуди пӯлодин.

Тароқи сар аз гурзи пӯлодванд
Ҳамехонд аҷалро ба бонги баланд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гурзи шашпаҳлӯ** гурзи мусаддас, як навъи гурз, ки шаш паҳлӯ дорад.

Ба тундӣ баровардa болои чӯш,
Яке гурзи шашпаҳлӯи ҳафтҷӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гурзи якзахм** *киноя аз* гурзи Сом (яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ), ки гӯё ба як задан Аждаҳоро куштааст; гурзи гарон.

Ҳамин гурзи якзахм бардоштам,
Сипаҳро ҳамон ҷой бигзоштам. *Фирдавсӣ*

**гурзи ҳафтҷӯш** *ниг.* **гурза I (гурзаи ҳафтҷӯш); гурз кашидан** барои гурззанӣ омода шудан, гурз бардоштан.

Маро кард падруд ҳар кас, ки дид,
Ки бар Аждаҳо гурз хоҳам кашид! *Фирдавсӣ*

**ГУРЗА I** گرزه *ниг.* **гурз; гурзаи говмеш** гурзе, ки сари он ба шакли сари говмеш сохта шудааст.

Ба ҳар як зи мо буд панҷоҳ беш,
Сарафроз бо гурзаи говмеш. *Фирдавсӣ*

**гурзаи говпайкар** *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Чаҳорӯм ба тахти кай барнишаст,
Яке гурзаи говпайкар ба даст. *Фирдавсӣ*

**гурзаи говранг** *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Биёмад хурӯшон бад-он дашти ҷанг,
Ба ҷанг-андарун гурзаи говранг. *Фирдавсӣ*

**гурзаи говрӯй** *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Занад бар сарат гурзаи говрӯй,
Бибандад, дарорад зи айвон ба кӯй. *Фирдавсӣ*

**гурзаи говсор** (*ё* **говсар**) *ниг.* **гурз (гурзи говсор).**

Ба зер-андарун гурзаи говсар,
Ба бозу камону ба гардан сипар. *Фирдавсӣ*

Фаридун або гурзаи говсор,
Бифармуд кардан бар он ҷо нигор. *Дақиқӣ*

**гурзаи говчеҳр** *ниг.* **гурзаи говпайкар.**

Задам бар сараш гурзаи говчеҳр,
Бар ӯ кӯҳ борид гуфтӣ сипеҳр. *Фирдавсӣ*

**гурзаи ҳафтҷӯш** гурзе, ки аз ҳафт навъи фулузот сохта шудааст, гурзи маҳкам ва сахт.

Лагадкӯбаи гурзаи ҳафтҷӯш
Баровардa аз гови гардун хурӯш. *Низомӣ*

**ГУРЗА II||ГАРЗА** گرزه навъе аз мори калони заҳрдор.

Бадӣ мори гурзаст, аз ӯ дур бош,
Ки бад бадтар аз мори гурза газад. *Носири Хисрав*

Оҳу аз дом-андарун овоз дод,
Посухи гурза ба дониш боз дод. *Рӯдакӣ*

**ГУРЗБОН** گرزبان гурздор, дорандаи гурз, ҷанговари гурздор.

Чу Мелод бо Ориши марзбон,
Чу Пирӯз аспафгани гурзбон ... *Фирдавсӣ*

**ГУРЗДОР** گرزدار дорандаи гурз; дорои гурз, он кӣ гурз медорад.

Инонпечу гурдафкану гурздор
Чу ман кас набинад ба гетӣ савор. *Фирдавсӣ*

**ГУРИНҶ||ГУРАНҶ** گرنج биринҷ.

Лаведе гуринҷаш алаф сохтӣ,
Бибурдию кирм он бипардохтӣ. *Фирдавсӣ*

**ГУРИСНА** گرسنه *ниг.* **гурусна.**

**ГУРИСНАГӢ** گرسنگی *ниг.* **гуруснагӣ.**

**ГУРИСНАДИЛ** گرسنه دل *ниг.* **гуруснадил.**

**ГУРИСНАЧАШМ** گرسنه چشم *ниг.* **гурусначашм.**

**ГУРИСНАШИКАМ** گرسنه شکم *ниг.* **гуруснашикам.**

**ГУРМ** گرم ғам, андӯҳ, хафагӣ.

Гар дирам дорӣ, газанд орад ба дин,
Бифган ӯро, гурми дарвешӣ гузин. *Рӯдакӣ*

Зи ҷанголи юзон ҳама дашт ғурм,
Дарида бар ӯ дил пур аз доғу гурм. *Фирдавсӣ*

**гуроз** گراز *асоси феълии замони ҳозираи* **гурозидан.**

**ГУРОЗ I** گراز **1.** хуки нари ёбоӣ, хуки даштӣ.

Уламоро, ки ҳаме илм фурӯшанд, бубин,
Пару болаш чу уқобу ба ҳарисӣ чу гуроз.
*Носири Хисрав*

... Ки колева барҷастӣ аз хоби ноз,
Чу оҳуи хуфта зи бонги гуроз. *Шоҳин*

**2.** *киноя аз* шуҷоъ, далер.

Даври сипеҳр мисли ту ҳаргиз наёварад
Аз ҳафт пушт паҳлави шерафкану гуроз.
*«Фарҳанги Рашидӣ»*

3. номи яке аз бузургони эронӣ, ки ба подшоҳӣ расида будааст.

Гурози сипаҳбуд яке нома кард,
Ба қайсар варо низ бадкома кард. *Фирдавсӣ*

**ГУРОЗ** II گراز навъе аз белҳои заминканӣ ва замингардонӣ; бели калон, ки аз ду тарафаш ҳалқа дорад ва ба он ҳалқаҳо ресмон баста заминни ҷудгорро ҳамвор мекунанд.

Бифармуд, то коргар бо гуроз
Биёранд чанде зи роҳи дароз. *Фирдавсӣ*

**ГУРОЗ** III گراز кӯзаи даҳонтанг, ки мусофирон бо худ гирифта мегарданд.

Бо неъмати тамом ба даргоҳат омадам,
Имрӯз бо гурозеву чӯбе ҳамеравам. *Фохир*

**ГУРОЗ** IV گراز хиромон, ҷилвагар.

Дирафше паси пушти пайкар гуроз,
Сараш моҳи симину боло дароз. *Фирдавсӣ*

**ГУРОЗА** گرازه 1. хуки нари ёбой, хуки даштӣ; 2. номи яке аз паҳлавонон дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Гуроза биёрост бар маймана,
Бад-он сӯ кашиданд лашкар буна. *Фирдавсӣ*

**ГУРОЗДАНДОН** گرازدندان ҳайвоне, ки дандонҳои бузурги дарозу сахт монанди дандони гуроз дорад.

Говмеше, гуроздандоне,
Қ-Аждаҳо кас надид чандоне... *Низомӣ*

**ГУРОЗИДАН** گرازیدن хиромидан, ба нозу ғамзаву такаббур роҳ рафтан.

Оҳу ҳамегурозад, гардан ҳамефарозад,
Гаҳ сӯи кӯҳ тозад, гаҳ сӯи роғу саҳро. *Кисоӣ*

То зи гурозидану чамидан гӯянд,
Дар чамани хуррамӣ чамию гурозӣ. *Сӯзанӣ*

**ГУРОЗОН** گرازان хиромон, ҷилвакунон, роҳравон (бо нозу такаббур).

Бигаштанд гирди лаби ҷӯйбор
Гурозону тозон зи баҳри шикор. *Фирдавсӣ*

Ба хубӣ ҳамчу товусон гурозон,
Бад-эшон норасида ҷанги бозон.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ГУРОЗСУМ** گرازسم ҳайвоне, ки суми ӯ монанди суми гуроз аст.

Симсоқе шуда гурозсуме,
Говчашме шуда ба говдуме. *Низомӣ*

**ГУРС** گرس гуруснагӣ.

Гурс аз дилам бибурд ғами зулфу холи дӯст,
Ҷон бо хаёли ришта фитод аз хаёли дӯст.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ГУРСИНА** گرسنه *ниг.* **гурусна.**

**ГУРСИНАГӢ** گرسنگی *ниг.* **гуруснагӣ.**

**ГУРСИНАДИЛ** گرسنه دل *ниг.* **гуруснадил.**

**ГУРСИНАЧАШМ** گرسنه چشم *ниг.* **гурусначашм.**

**ГУРСИНАШИКАМ** گرسنه شکم *ниг.* **гуруснашикам.**

**ГУРУЗМОН** گرزمان *ниг.* **гаразмон.**

**ГУРУСНА||ГУРИСНА||ГУРСИНА** گرسنه он ки толиб ва моил ба хӯрдан аст, он ки табиаташ толиби ғизост; *муқобили* **сер** I 1.

Ба ҳар тариқе кор бар лашкари Шорак сахт карданд, то лашкар ба танг андар монданд ва гурусна шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гурсина мардумону Қисро сер,
Саг бувад инчунин амир, на шер! *Саноӣ*

**ГУРУСНАГӢ||ГУРИСНАГӢ||ГУРСИНАГӢ** گرسنگی гушнагӣ, иштиҳо ба хӯрок доштан, ҷӯъ; *муқобили* **серӣ** 1.

Халқе азим аз лашкар ба гуриснагӣ ҳалок шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Тан ба бечорагию гурсинагӣ
Бинеҳу даст пеши сифла мадор! *Саъдӣ*

Дар серӣ ва гуруснагӣ ӯ муроқиб бошад аҳволи тифлро. *Аҳмади Дониш*

**ГУРУСНАДИЛ||ГУРИСНАДИЛ||ГУРСИНАДИЛ** گرسنه‌دل 1. гурусначашм, ҳарис; 2. *маҷ.* муштоқ, шавқманд.

Тӯъмаи гурсинадилони сухан
Устухонрезаҳои хони (خوان) ман аст. *Саноӣ*

**ГУРУСНАЧАШМ || ГУРИСНАЧАШМ || ГУРСИНАЧАШМ** گرسنه چشم 1. тамаъкор, ҳарис.

Хамири ӯ намакро об карда,
Гурусначашмро дар хоб карда. *Сайидо*

2. *маҷ.* муштоқ, шавқманд; ◇ **гурусначашмони Канъон** *киноя аз* бародарони Юсуфи Канъонӣ; **ин гурсиначашм** *киноя аз* дунъё.

Ҷандин тани ҷабборон, к-ин хок фурӯ хӯрдаст,
Ин гурсиначашм охир ҳам сер нашуд з-эшон.
*Хоқонӣ*

Ин гурсиначашми бетараҳҳум
Худ сер намешавад зи мардум. *Саъдӣ*

**ГУРУСНАШИКАМ || ГУРИСНАШИКАМ || ГУРСИНАШИКАМ** گرسنه شکم шикамгурусна, гушна.

Гуруснашикам бар намад дӯхт чашм,
Ки ҳамсояи гӯшт будасту пашм. *Шодӣ*

**ГУРӢ** گوری нишот, ишрат, хурсандӣ.

Гурӣ кунему бода кашему бувем шод,
Бӯса диҳем бар ду лабони паривашон. *Рӯдакӣ*

**ГУРӮҲ** گروه 1. даста, иттиҳоди мардум.

Бирав бо сипоҳе ба кирдори кӯҳ,
Гузин кун зи гурдони лашкар гурӯҳ. *Фирдавсӣ*

Рафтӣ ба гурӯҳи хурдсолон
То домани дашт, чун ғазолон. *Ҳилолӣ*

2. ҷамоат, табақае аз мардум, ки аз рӯи ягон мақсад муттаҳид шудаанд; тоифа; фирқа.

Баъд аз ин аҳли тамаъро манъ кардан мушкил аст,
К-ин гурӯҳ аввал асо аз дасти дарбон бурдаанд.
*Сайидо*

**ГУРӮҲА** گروهه ҳар чизи лӯндашакл, кулӯла, монанди тири тӯп ва туфанг.

Гурӯҳа дар камон ниҳод ва ба як захм морро аз вай дафъ кард. *Авфӣ*

**ГУРӮҲОГУРӮҲ** گروها گروه даста-даста, гурӯҳ-гурӯҳ, тӯда-тӯда.

Ҳижаброн зи дашту гавазнон зи кӯҳ
Шуда ғарқаи хун гурӯҳогурӯҳ. *Хоҷу*

Давиданд боло гурӯҳогурӯҳ
Ба рӯи камарҳо чу нахчири кӯҳ. *Ҳотифӣ*

**ГУРҶӢ** گرجی мансуб ба Гурҷ; гурҷистонӣ, грузин.

Ғуломон беҳад аз гурҷию зангӣ,
Ҳама бар каф туфангони фарангӣ. *Ҳозиқ*

**ГУСАСТА||ГУСИСТА** گسسته *сифати феълии замони гузаштаи* **гусастан||гусистан; аз ҳам гусаста гардидан** аз ҳам канда шудан, пора шудан.

...дар шуҳури 959 шерозаи авроқи китоби умри Мавлоно Ҷалолиддин аз ҳам гусаста гардид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ГУСАСТАГӢ||ГУСИСТАГӢ** گسستگی кандашавӣ, порашудагӣ, буридагӣ, кандагӣ, мунфасилӣ.

Чун чороғе ҳамеҷунбад ва ҳамеояд андак-андак, он гоҳ рӯшноие ҳамеафзояд андак-андак бе гусистагӣ. *Ибни Сино*

**ГУСАСТАДИЛ||ГУСИСТАДИЛ** گسسته دل шикастадил, афсурдадил, озурдадил, дилтанг, дилреш.

Шикастасилоҳу гусастадиланд,
Ту гуфтӣ, ки аз ғам ҳамебигсиланд. *Фирдавсӣ*

**ГУСАСТАИНОН||ГУСИСТАИНОН** گسسته‌عنان *ниг.* **гусасталиҷом.**

Фиристод фавҷе зи шерафганон
Ба дунболи хасми гусастаинон. *Ҳотифӣ*

**ГУСАСТАЛИҶОМ||ГУСИСТАЛИҶОМ** گسسته‌لجام лаҷомканда, бенӯхта; *маҷ.* саркаш, худраъй, беқайд; *муқ.* **гусастамиҳор.**

Зи бонги ҳайбату аз наъраи салобати ӯст
Фалак фикандаинону сабо гусасталиҷом. *Урфӣ*

**ГУСАСТАМИҲОР||ГУСИСТАМИҲОР** گسسته‌مهار миҳорканда, *бенӯхта; маҷ.* беқайд, саркаш, худраъй, суханношунав; *муқ.* **гусасталиҷом.**

Миёни олиму ҷоҳил ҳамин қадар фарқ аст,
Ки ӯ кашидаинон асту ин гусастамиҳор.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ГУСАСТАН||ГУСИСТАН** گسستن **1.** шикастан; буридан, кандан, пора кардан.

Замона ақди камоле гусаст, вой дареғ,
Ки осмон натавонад назири он пайваст. *Анварӣ*

**2.** пора шудан, канда шудан.

Чун пой бар рикоб ниҳод, даволи рикобаш бигусист. *«Таърихи Табарӣ»*

Риштаи ҷонам зи ғам як тор монд,
Шукр кун, к-он тор нагсистӣ ҳанӯз. *Хоқонӣ*

**аз ҳам гусистан** аз ҳам ҷудо шудан, пора шудан.

Мӯҳраҳои гардани сабру шикеб аз захми ханҷари маҳҷурӣ аз ҳам гусиста. *Восифӣ*

**3.** *маҷ.* тамом шудан; гузаштан, аз байн рафтан; **4.** ҷудо ва дур шудан аз ҷое ва ё чизе; тарки алоқа кардан.

Алоду... ин масали муғул адо кард, ки бо ёғӣ дарпайвастан осон бошад, аммо бигсастан мушкил бувад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ёди ту кардан, аз ҳама растан гуноҳи ман,
В-аз ман барои ғайр гусистан гуноҳи кист? *Шоҳин*

**5.** раҳо шудан, ҷастан.

Ҳаданги камонҳо гусастан гирифт,
Зи қавси қузаҳ барқ ҷастан гирифт. *Ҳотифӣ*

**6.** *маҷ.* хаста шудан, сахт монда шудан, беҳол гардидан.

Соҳибдилон гуфтаанд: Рафтану нишастан беҳ, ки давидану гусастан. *Саъдӣ*

**ГУСАСТАРАГ||ГУСИСТАРАГ** گسسته‌رگ **1.** буридапай; **2.** *маҷ.* суст, беҳаракат, нотавон, оҷиз.

Пайк агарчи дар замин чобуктаг аст,
Чун ба дарьё рафт, бигсистараг аст. *Румӣ*

**ГУСАСТАУМЕД||ГУСИСТАУМЕД** گسسته‌امید умедканда, *он ки умедаш қатъ шудааст,* ноумед.

З-ин ришта шудам гусистауммед,
Хокӣ чӣ кунад сипоси хуршед. *Файзӣ*

**ГУСАСТАХИРАД||ГУСИСТАХИРАД** گسسته خرد нофаҳм, камақл, нодон.

Аз ӯй ба ҳар ду саро арҷманд,
Гусистахирад пой дорад ба банд. *Фирдавсӣ*

**ГУСЕ** گسی *ниг.* **гусӣ.**

**ГУСЕЛ** گسیل**: гусел кардан** равон кардан, фиристодан; видоъ намудан; узот кардан.

Рӯбоҳ чун харгӯшро гусел кард, ба сари ҷоҳ омад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Хоҷа Абулаълоро гусел кардам ва мутаваҷҷеҳи шаҳр гардидам. *Восифӣ*

**ГУСЕХТАН** گسیختن **1.** шикастан; буридан, кандан, пора кардан, даридан.

Рашҳае з-он баҳр бар ҷонам бирехт,
Риштаи мову мани моро гусехт. *Румӣ*

Аз чи олам инони шавқ гусехт,
То зи мову манат ғубор ангехт. *Бедил*

**2.** канда шудан, пора шудан.

Гӯё магар ман муфлисам, чизе надорам з-он сабаб
Аз лутфи бепоёни мо уммедҳо бигсехта. *Мӯҳьӣ*

**гусехта шудан** канда шудан, пора шудан.

Ресмони дом фарсуда буд, гусехта шуд.
*«Нигори дониш»*

**паймон гусехтан** аҳд шикастан.

Вафо дар кӣ ҷӯяд, чу паймон гусехт,
Хироҷ аз кӣ хоҳад, чу деҳқон гурехт. *Саъдӣ*

**ГУСИЛИДАН** گسلیدن **1.** шикастан; кандан, буридан, пора кардан; **2.** кашидан; ҷудо ва дур кардан аз ҷое, аз чизе.

Чу аз ҷойгаҳ бигсилад пои хеш,
Ба шохи навоин диҳад ҷои хеш. *Фирдавсӣ*

**3.** канда шудан, пора шудан.

...Ки гар ӯ наёяд ба фармони ман,
Раво дорам, ар бигсилад ҷони ман. *Фирдавсӣ*

Гар ту бошӣ кафили ин тадбир,
Ман ҳам аз шавқ бигсилам занҷир. *Бедил*

**ГУСИЛОН(И)ДАН** گسلاندن || گسلانیدن 1. шикастан; кандан, буридан, пора кардан.

Аҷал бигсилондаш таноби амал,
Вафоташ фурӯ баст дасти амал. *Саъдӣ*

То тори ҷон зи тан гусилонад ба ҳилае,
Пайваста дил ба нохуни фикрат кунад фигор. *Шоҳин*

2. *маҷ.* ҷудо кардан; дафъ кардан аз чизе.

Агар бехи ӯ нагсилонӣ зи ҷой,
Зи тахти баланд уфтӣ зери пой. *Фирдавсӣ*

3. кашида гирифтан.

Маллоҳ зимом аз кафаш бигусилонид ва киштӣ биронд. *Саъдӣ*

**ГУСИСТА** گسسته *ниг.* **гусаста.**

**ГУСИСТАГӢ** گسستگی *ниг.* **гусастагӣ.**

**ГУСИСТАДИЛ** گسسته دل *ниг.* **гусастадил.**

**ГУСИСТАИНОН** گسسته عنان *ниг.* **гусастаинон.**

**ГУСИСТАЛИҶОМ** گسسته لجام *ниг.* **гусасталиҷом.**

**ГУСИСТАМИҲОР** گسسته مهار *ниг.* **гусастамиҳор.**

**ГУСИСТАН** گسستن *ниг.* **гусастан.**

**ГУСИСТАРАГ** گسسته رگ *ниг.* **гусастараг.**

**ГУСИСТАУМЕД** گسسته امید *ниг.* **гусастаумед.**

**ГУСИСТАХИРАД** گسسته خرد *ниг.* **гусастахирад.**

**ГУСОРАНДА** گسارنده *сифати феълии замони ҳозираи* **гусор(и)дан; гусорандаи май (ё бода)** хӯрандаи май; соқӣ.

Гусорандаи бодаю рӯду соз
Сияҳчашм гулрух бутони Тироз. *Фирдавсӣ*

Гусорандаи май май оварду ҷом,
Нигаҳ кард Меҳроб дар пури Сом. *Фирдавсӣ*

**ГУСОР(И)ДАН** گساردن || گساریدن хӯрдан; нӯшидан; ◊ **ғам гусордан** ғам хӯрдан, ғам дидан.

Бо ишқ ғаме намегусорам,
Ишқи ту ғам аст, ғамгусор аст. *Анварӣ*

**ГУСТАРДАКОМ||ГУСТУРДАКОМ** گسترده کام комьёб, босаодат, соҳибиқбол.

Яке подшо буд Меҳроб ном,
Забардасту боганҷу густардаком. *Фирдавсӣ*

**ГУСТАР(И)ДАН||ГУСТУР(И)ДАН** گستردن || گستریدن паҳн кардан, мас. қолин, дастурхон ва ғ.

Ё оташи шуоъ зи машриқ фурӯхтаанд,
Ё парниёни лаъл касе боз густарид. *Кисоӣ*

**ГУСТАРДАНӢ||ГУСТУРДАНӢ** گستردنی ҳар чизи қобили густурдан; бистар, бисот; фарш, гилем.

Дигар чорпоёни дӯшиданӣ,
Зи густарданию зи пӯшиданӣ... *Фирдавсӣ*

Зи печиданию зи нӯшиданӣ,
Зи афканданию зи густарданӣ... *Низоми Албиса*

**ГУСТАРИДАН** گستریدن *ниг.* **густар(и)дан.**

**ГУСТАРИН** گسترین бистар, бисот; фарш, палос.

Боргоҳе бад-ӯ намуд баланд,
Густаринҳои боргоҳ паранд. *Низомӣ*

**ГУСТАРОН(И)ДАН || ГУСТУРОН(И)ДАН** گستراندن || گسترانیدن паҳн кардан, густардан.

Куҷо барфишонанд мушку абир,
Ҳамон густаронанд хаззу ҳарир. *Фирдавсӣ*

Бод дар сояи дарахтонаш
Густаронида фарши бӯқаламун. *Саъдӣ*

**ГУСТОХ** گستاخ 1. бетакаллуф.

Мардумон ба эшон рағбат карданд ва бо эшон густох гаштанд ва сӯи эшон омадушуд мекарданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**меҳмони густох** меҳмони бетакаллуф.

Бад-ӯ гуфт Заҳҳок: Чандин манол,
Ки меҳмони густох беҳтар ба фол. *Фирдавсӣ*

2. бетакаллуфона, бемуҳобо.

Чӣ гуна номи ту орем бар забон густох
Ки номи ту натавон бурд ҳар замон густох. *Махфӣ*

3. бешарм, беҳаё, беадаб.

Чу набвад шоҳро иззи сиёсат,
Қашад аз дасти густохон залилӣ. *Ҷомӣ*

Чашми мардумро чӣ сон густох бинам дар рухат,
Ман, ки мехоҳам зи чашми худ ниҳон бинам туро. *Мушфиқӣ*

4. бебок, ҷасур, нотарс.

То ҳадде густох шуданд, ки ҳеҷ малике аз тарси эшон хоб намекард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бурун оранд моронро зи сӯрох,
Ба афсунҳо кунандаш рому густох. *Фахриддини Гургонӣ*

◊ **забон густох кардан** забон тез кардан; беларво, бетакаллуф ва озод гап задан.

Нигаҳ кард дарбон, баророст чанг,
Забон кард густоху дил кард танг. *Фирдавсӣ*

**ГУСТОХВОР** گستاخوار 1. густохона, бетакаллуфона; бемуҳобо; 2. нотарсона, бебокона, далерона, ҷасурона.

Шуморо ба ин кӯҳи саркаш чӣ кор,
Маронед з-ин гуна густохвор. *Хоҷу*

Густохвор рӯй ба малик кард ва гуфто: Эй гумроҳ, чаро гумроҳӣ мекунӣ? *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ГУСТОХДАСТ** گستاخ دست чобук, чолок, чаққон, тезкор.

Далеру сухангӯю донишпараст,
Ба тиру ба шамшер густохдаст. *Низомӣ*

**ГУСТОХКОРӢ** گستاخ کاری бешармӣ, беҳаёӣ, беадабӣ.

Ғурури ҷавонӣ чу аз сар нишаст,
Зи густохкорӣ фурӯ шӯй даст. *Низомӣ*

**ГУСТОХӢ** گستاخی бетакаллуфӣ, бемуҳобо будан; бешармӣ; беадабӣ; бебокӣ; ҷасорат.

З-ин сон ки бар ҳар мӯи ту аз нафси худ дар ғайратам,
Он ҷо чӣ густохист ин боди саборо ҳар замон. *Хисрави Деҳлавӣ*

Қай тавонам баҳри идӣ бо ту густоҳӣ намуд,
Чун маро пеши ту ёрои муборакбод нест. *Ҷомӣ*

**ГУСТУВОН** گستوان болопӯши зиреҳдори асп ва фил.

Тири ӯ аз густувони оҳанин гузашта бар бадани фил нишастӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**ГУСТУРДАКОМ** گسترده کام *ниг.* **густардаком.**

**ГУСТУР(И)ДАН** گستردن || گستریدن *ниг.* **густар(и)дан.**

**ГУСТУРДАНӢ** گستردنی *ниг.* **густарданӣ.**

**ГУСТУРИДАН** گستریدن *ниг.* **густур(и)дан.**

**ГУСТУРОН(И)ДАН** گستراندن || گسترانیدن *ниг.* **густарон(и)дан.**

**ГУСӢ||ГУСЕ** گسی *шакли кӯтоҳшудаи* **гусел; гусӣ кардан** гусел кардан, равона сохтан, фиристодан, видоъ кардан; узот кардан.

Гусӣ кардамаш бо дили шодмон,
Қ-аз ӯ дур бодо боди бадгумон. *Фирдавсӣ*

Або чатру бо хостаи шоҳвор
Гусӣ кардшону баророст кор. *Фирдавсӣ*

**гуфт** گفت *асоси замони гузаштаи* **гуфтан.**

**ГУФТ** گفت сухан, гап, гуфтор.

Олимеро, ки гуфт бошаду бас,
Ҳар чӣ гӯяд, нагирад андар кас. *Саъдӣ*

Хӯрдат ҳамагӣ зи ғуссаи ман,
Гуфтат ҳамагӣ зи қиссаи ман. *Шоҳин*

**гуфт барбастан** хомӯш шудан, гапро тамом кардан.

Бар забонам мӯҳри мардон кардаанд,
Ҳамчу тифлон гуфт аз он барбастаам. *Хоқонӣ*

**гуфт кардан** гап задан, сухан рондан.

Гуфт кам кун, ки ман чӣ хоҳам кард,
Гӯй: «кардам», магӯ, ки «хоҳам кард». *Саноӣ*

**ГУФТА** گفته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **гуфтан; 2.** чизи гуфташуда; сухан, калом, гуфтор, баён.

Даҳанро ба мисмор бардӯхтан
Беҳ аз гуфтану гуфтаро сӯхтан. *Низомӣ*

Фош мегӯяму аз гуфтаи худ дилшодам,
Бандаи ишқаму аз ҳар ду ҷаҳон озодам. *Ҳофиз*

**3.** қисса, саргузашт, афсона, ҳикоя.

Зи гуфтори деҳқон кунун достон
Бипайвандам аз гуфтаи бостон. *Фирдавсӣ*

**гуфтаҳои нуҳуфт** суханҳои пинҳонӣ.

Ниҳон кард аз ӯ рӯю чизе нагуфт,
Аҷаб монд аз он гуфтаҳои нуҳуфт. *Фирдавсӣ*

**ГУФТАН** گفتن **1.** гап задан, адо кардани сухан; фикр изҳор кардан.

Панд, ки талх аст ба барнову пир,
Гуфтани ширин кунадаш дилпазир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Гуфтани бисьёр на аз нағзӣ аст,
Валвалаи табл зи бемағзӣ аст. *Ҷомӣ*

**бад гуфтан** бадгӯӣ кардан; суханҳои бад ва нолоиқ гуфтан.

Дили ин як зи гуфтан дар хурӯш аст,
Забони ӯ зи бад гуфтан хамӯш аст. *Ҳилолӣ*

**2.** ақида баён кардан.

Гӯянд, ки ҳар чиз ба ҳангом бувад хуш,
Эй ишқ, чӣ чизӣ, ки хушӣ дар ҳама ҳангом!
*Сӯзанӣ*

Гӯянд, санг лаъл шавад дар мақоми сабр,
Оре, шавад, валек ба хуни ҷигар шавад. *Ҳофиз*

**3.** ҳикоя кардан, нақл намудан.

Гӯянд, Салими Омирӣ ном
Марде ба суроғи Қайс зад гом. *Шоҳин*

**4.** номидан, ҳисоб кардан, шуморидан.

Қасе, к-аз мева аввал ком ҷӯяд,
Ҳарифи пухта ӯро хом гӯяд. *Ҳилолӣ*

Чашмаву оби ӯ чу дилҷӯянд,
Чашмаи ошноияш гӯянд. *Мушфиқӣ*

**5.** сурудан, назм кардан (шеърро).

[Шайёде] ... қасидаи некӯ пеши малик бурд ва даъво кард, ки вай гуфтааст. *Саъдӣ*

**ГУФТОР** گفتار **1.** сухан, калом, гап; қавл.

Машав ғарраи ҳусни гуфтори ӯ,
Назар кун, ки чун аст кирдори ӯ. *Ҷомӣ*

Сад сухан аз эҳтиёҷи худ ба кӯят мебарам,
Боз он ҷо қуввати гуфтор дорам эҳтиёҷ.
*Мушфиқӣ*

**гуфтори нарм** сухани мулоим, сухани форам; **гуфтори фасеҳ** сухани равшан ва возеҳ; тарзабонӣ, хушсуханӣ.

Чӣ ҷои сеҳру эъҷози Масеҳ аст,
Ҳаёти мо зи гуфтори фасеҳ аст. *Ҳилолӣ*

**гуфтори хом** сухани нопухта, сухане, ки бе мулоҳиза гуфта шудааст, сухани бемаъниву бемантиқ.

... Ки ман наньюшам ин гуфтори хомат,
Наёям ҳаргиз андар пои домат.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** баён, нақл, ҳикоя.

Зи гӯфтори деҳқон кунун достон
Бипайвандам аз гуфтаи бостон. *Фирдавсӣ*

**3.** гуфтугӯ, мубоҳиса, баҳсу мунозира.

Лаби мӯбадон хушку рухсора тар,
Забон пур зи гуфтор бо якдигар. *Фирдавсӣ*

**4.** боб, фасл(-и китоб); ◇ **аз гуфтори** *касе* **парокандан** аз гуфтаи касе баромадан, мувофиқи гуфтаи касе кор накардан.

Зи гуфтори ӯ ҳеҷ мапроканед,
Аз ӯ шод бошеду ганҷ оганед. *Фирдавсӣ*

**ГУФТОРФУРӮШ** گفتارفروش суханфурӯш, гапфурӯш, сергап.

Боре сухан аз ошиқӣ аз баҳри чӣ гӯянд
Онон, ки чу Хисрав ҳама гуфторфурӯшанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУФТУГУЗОР** گفت‌وگذار гуфтугӯ, гуфтушунид, сӯҳбат.

Ду бародар ... бо якдигар гуфтугузори бегилаю озор мекарданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ГУФТУГӮ(Й)** گفتگو(ی) || گفت‌وگو(ی) **1.** ба ҳамдигар гап задан, сӯҳбат, мусоҳиба.

Бигӯям ҳама ҳар чӣ донам, бад-ӯй,
Ба кажжӣ чаро боядам гуфтугӯй?! *Фирдавсӣ*

Ба ночор хешону пайванди ӯ
Кушоданд аз ҳар даре гуфтугӯ. *Савдо*

**2.** қилуқол, мубоҳиса, баҳс.

Тан озоду обод гетӣ бар ӯй,
Баросуда аз довару гуфтугӯй. *Фирдавсӣ*

Ҳар ду з-он гуфтугӯ биёзурданд,
Доварӣ пеши подшаҳ бурданд. *Ҷомӣ*

**3.** сухан, гап.

Зи дурри назм бошад гуфтугӯям,
Зи баҳри шеър бошад обрӯям. *Ҳилолӣ*

Ба ҳавас гузашт умру нафасам ба охир омад,
Нафасе хамӯш ҳаргиз нашуда зи гуфтугӯят.
*Мушфиқӣ*

**гуфтугӯ** *аз чизе* **рафтан** дар бораи чизе гуфта шудани сухан, мавриди муҳокима қарор ёфтани чизе.

Боиси барҳамзани ҷамъияти дил мешавад,
Гуфтугӯ ҳар ҷо ки аз зулфи парешон меравад.
*Махфӣ*

◇ **гуфтугӯ аз (ёду) забон рафтан** *киноя аз* моту мабҳут шудан ва хомӯш мондан.

Ба ранге доя дар ҳайрат фурӯ рафт,
Ки аз ёду забонаш гуфтугӯ рафт. *Ҳозиқ*

**ГУФТУШУНИД**||**ГУФТУШУНУД** گفت‌وشنید|| گفت‌وشنود **1.** гуфтугӯ, муколима, мусоҳиба.

Юсуф аз гуфтушунидаш рӯ битофт,
Сурати ӯ диду рӯ ҳар сӯ битофт. *Ҷомӣ*

Гар гуфтушуниди ғами ҳар рӯз набошад,
Сад сол ба занҷири бало банд тавон буд! *Махфӣ*

**2.** қилуқол, мубоҳиса, мунозира.

Ҷаҳди таътил сифати нақси камоли зот аст,
Ё бигӯ ё бишунав, гуфтушунид аст ин ҷо. *Бедил*

◇ **дар гуфтушуниди хосу ом будан** забонзади халқ будан, вирди забони халқ будан.

Дардо, ки асири нангу номем ҳанӯз,
Дар гуфтушуниди хосу омем ҳанӯз. *Ҳилолӣ*

**ГУФТУШУНУФТ** گفت‌وشنفت гуфтушунид, гуфтугӯ.

Сухани ишқ на он аст, ки ояд ба забон,
Соқиё, май деҳу кӯтоҳ кун ин гуфтушунуфт. *Ҳофиз*

**ГУШН** گشن **1.** нар, нарина; **2.** дарахти нари хурмо.

Бор намегирад аз гушн ҳеҷ дарахте, магар аз г у ш н и он дарахт. *«Ахлоқи Носирӣ»*

◇ **ба гушн омадан** нарталаб шудан, тақозои насл кардани ҳайвонот.

Ба дашти Ангала дар ҳар қироне
Ба гушн ояд таковар модиёне. *Низомӣ*

**ГУШНА** گشنه гурусна.

Муддате рафт, ки бе косаву кошӣ, Бепул,
Гушнаву ташнаву беошу либосӣ, Бепул. *Савдо*

Ишқами сер чӣ парвои ишками гушна дорад.
*Зарбулмасал*

**ГУШОСБ** گشاسب **1.** хоб.

Шунидам, ки Хисрав ба гушосб дид
Чунон к-оташе шуд ба давраш падид...
*Абӯшакури Балхӣ*

**2.** *шакли дигари* Гуштосп.

**ГУШТО(Й)** گشتا(ی) биҳишт, ҷаннат.

З-он ки гуштой хубкоронрост,
Ҷумла уқбо ҳалолхоронрост. *Саноӣ*

**ГУШТОСП** گشتاسپ подшоҳ, ки аз рӯи ривоятҳо падари Исфандиёр буда, пас аз кушта шудани Зардушт ба ҷои ӯ гузашта, оини зардуштиро ривоҷ додааст.

**ГУШТОСПӢ** گشتاسپی мансуб ба Гуштосп.

Биёред гулгуни лӯҳроспӣ,
Ниҳед аз бараш зини гуштоспӣ. *Дақиқӣ*

**ГУШТӢ** گشتی гӯштин, гӯштингирӣ, қувваозмоии ду кас, часпидани ду нафар ба ҳамдигар барои ба замин задани якдигар, мубориза.

Қасе, к-ӯ ба гуштӣ набард оварад,
Сари меҳтаре зери гард оварад. *Фирдавсӣ*

**гуштӣ гирифтан** гӯштин гирифтан, барои қувваозмоӣ ба ҳамдигар часпидан.

Чунин омадаст аз бузургони пир,
Ки бо ҳеҷ нодошт гуштӣ магир. *Низомӣ*

Гуфтанд, бо ҳар кӣ гуштӣ гирад, бияфканад.
*Аҳмади Дониш*

**ГУҲАР** گهر *шакли кӯтоҳшудаи* **гавҳар; гуҳар пошидан** гавҳар афшондан, ҷавоҳир нисор кардан.

Агар сангиндиле бар хоксорон
Гуҳар пошад, бувад он сангборон. *Ҳилолӣ*

**гуҳар рехтан** а) гавҳар афшондан; б) *киноя аз* ашк ҷорӣ кардан.

Эй бехабар аз гирьяи хунинҷигаре чанд,
Боз ой, ки дар пои ту резам гуҳаре чанд. *Шоҳӣ*

**гуҳар фишондан** а) гуҳар афшондан, гуҳар пошидан; б) *киноя аз* шеъри мавзун ва баландмазмун гуфтан.

Ҳофиз, ки дар санои ту чандин гуҳар фишонд,
Пеши кафи ту шуд хиҷилу шармсор ҳам. *Ҳофиз*

в) *киноя аз* ашк рехтан; ◇ **гуҳари алвон** *киноя аз* меваҳои гуногун.

Шохиди боғ зи машшотаи табъ
Ғарқа андар гуҳари алвон аст. *Анварӣ*

**гуҳари иқди фалак** *киноя аз* ситораҳои осмон; **гуҳари табъ** шеър.

Бадгуҳаронро сутудам аз гуҳари табъ,
Гар гуҳареро сутудаме чӣ ғам астӣ. *Хоқонӣ*

**гуҳар боридан** *киноя аз* рехтани қатраҳои борон.

*Сапедадам, ки гуҳар борад абр дар гулзор,*
Шавад ба ҷилва гул андар нигорхонаи ёр.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гуҳар суфтан** а) *киноя аз* сухани мавзун ва фасеҳ гуфтан, шеъри дорои мазмунҳои олӣ гуфтан.

Сухан ҳар он чӣ ки хуштар бувад, манаш гуфтам,
Гуҳар ҳар он чӣ ки беҳтар бувад, манаш суфтам.
*Шоҳин*

б) *киноя аз* сухан гуфтани маҳбуба.

Маҳаш гӯям, валекин маҳ сухан гуфтан намедонад,
Гулаш хонам, валекин гул гуҳар суфтан намедонад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУҲАРАФШОН** گهرافشان **1.** гуҳаррез, гуҳарпош; **2.** *маҷ.* гӯяндаи суханҳои нағз ва шоистаи мавзун.

Дар шаби васл даҳонам гуҳарафшон мебуд,
Шудам аз фурқати ту дидаи хунбор, дареғ! *Шоҳин*

**ГУҲАРАФШОНӢ** گهرافشانی **1.** гуҳаррезӣ, гуҳарпошӣ; **2.** *маҷ.* ашкрезӣ, гирья.

Дорад ҳама дам Мушфиқӣ изҳори надомат
В-аз дидаи гирьён гуҳарафшонии бисьёр.
*Мушфиқӣ*

**ГУҲАРБАХШ** گهربخش бахшандаи гавҳар; нисоркунандаи гуҳар; *маҷ.* бисьёр бахшанда, сахӣ, саховатпеша.

Шаҳе оҳанинчанги зарринкамар
Чу дарьё гуҳарбахшу равшангуҳар ... *Хоҷу*

**ГУҲАРБЕЗ** گهربیز **1.** безандаи гавҳар; **2.** *маҷ.* ашкрез.

Ҳамегуфт ин суханҳои дилангез,
Шуда ду чашми хунрезаш гуҳарбез.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ГУҲАРБОР** گهربار 1. борандаи гавҳар, пошандаи гуҳар, гавҳарафшон, гавҳаррез.

Чӣ будӣ, ки мавҷе падид омадӣ
Гуҳарбор аз он баҳри Уммони мо. *Шамси Табрезӣ*

2. *маҷ.* гӯяндаи суханҳои ширин ва баландмазмун.

Лабон чун муштарӣ фархундакирдор,
Ҳамасола шакарбору гуҳарбор.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дурҷи гуҳараш ба вақти гуфтор
Бар гӯши кӣ мешавад гуҳарбор? *Ҷомӣ*

**ГУҲАРДОР** گهردار дорандаи гавҳар, соҳиби гавҳар.

Иззат ин ҷо ба қадри зардор аст,
Обрӯ мансаби гуҳардор аст. *Бедил*

**ГУҲАРЗОД** گهرزاد асилзода, покнажод баланднасаб.

Чу дода ҷони ширин он гуҳарзод,
Ба гӯр андар кафан печида афтод. *Бадрии Кашмирӣ*

**ГУҲАРКАШ** گهرکش кашандаи гуҳар, гуҳаргир, гирандаи гуҳар, ғаввос.

Дарьё шуда аз гуҳаркашон пур,
То худ ба кафи кӣ афтад ин дур. *Файзӣ*

**ГУҲАРНАЖОД||ГУҲАРНИЖОД** گهرنژاد асилзода, олинажод, баланднасаб.

Ту ахтари осмонниҳодӣ,
Ҳам гавҳару ҳам гуҳарнижодӣ. *Файзӣ*

**ГУҲАРНАМО(Й)** گهرنما(ی) гавҳармонанд, мисли марворид.

Шаб ҳама шаб ба ёди ту мардумаки ду дидаам
Ғута ба хуни дил диҳад ашки гуҳарнамойро.
*Махфӣ*

**ГУҲАРНИЖОД** گهرنژاد *ниг.* **гуҳарнажод.**

**ГУҲАРНИСОР** گهرنثار 1. гуҳарпош, гуҳаррез, гуҳарфишон; 2. *маҷ.* боронбор, боранда.

Ҳошо, ки агар ғубор гардам,
Бо бод дар ин диёр гардам!
В-ар абри гуҳарнисор бошам,
Як қатра бар ин диёр пошам! *Ҷомӣ*

**ГУҲАРОВЕЗ** گهرآويز 1. гавҳаровез, гавҳаровехта; 2. *маҷ.* зебу зинат додашуда; **гуҳаровез кардан** зебу зинат додан.

Лаб зи тарсеъ гуҳаррез кунад,
Ҷаъди мушкин гуҳаровез кунад. *Ҷомӣ*

**ГУҲАРПАРВАР** گهرپرور парварандаи гавҳар, гавҳар ба вуҷуд оваранда.

Комил ба зоти ӯст хирадпарвар одамӣ,
Қосир зи ҷуди ӯст гуҳарпарвар офтоб. *Анварӣ*

**ГУҲАРПОШ** گهرپاش 1. гуҳаррез, гуҳарафшон; 2. *маҷ.* резандаи қатраҳои арақ, ашк ва ғ.

Сари ҳаммом чун зад бӯса бар пош,
Арақ шуд бар саропояш гуҳарпош. *Нозим*

3. *маҷ.* гӯяндаи суханҳои баландмазмун.

Гуҳарпошони дарьёи ривоят
Чунин бастанд назми ин ҳикоят... *Ҳозиқ*

**ГУҲАРПӮШ** گهرپوش *киноя аз* хомӯш, сокит, сомит.

Гуҳарпӯш лабро гуҳаррез кард,
Бар ӯ ҷони ширин шакаррез кард. *Хоҷу*

**ГУҲАРРЕЗ** گهرريز 1. гавҳарпош, гавҳарафшон; 2. *маҷ.* гӯяндаи суханҳои нағз, форам ва дилнишин.

Ҳам ҳуққаи лаъли ӯ гуҳаррез,
Ҳам пистаи шӯри ӯ шакаррез. *Ҳилолӣ*

**гуҳаррез кардан** гуҳарпош кардан, гуҳарпош кунондан.

... Ки чун қуфли дурҷи сухан боз кард,
Ҷаҳонро гуҳаррез аз ин роз кард. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* ашкрез, сиришкрез.

Дар он дам сиришкаш гуҳаррез буд,
Ки баҳрайни чашмаш гуҳархез буд. *Хоҷу*

**ГУҲАРСАНҶ** گهرسنج 1. санҷандаи гавҳар, озмоишкунандаи гавҳар, гавҳаршинос.

Дар кафи гуҳарсанҷон гавҳари гаронқадрам,
Дар кафи қадаҳнӯшон хатми майфурӯшонам. *Ғиёсӣ*

2. *маҷ.* сухансанҷ, хирадманд, доно, донишманд, ҳаким.

Арасту — гуҳарсанҷи Юнонзамин,
Ки бар ганҷи Юнонзамин буд амин... *Ҷомӣ*

Ниҳода дар замираш ганҷ бар ганҷ,
Нигаҳбон сохташ ақли гуҳарсанҷ.
*Бадрии Кашмирӣ*

3. *маҷ.* ровӣ, қиссахон, гӯянда, нақлкунанда.

Гуҳарсанҷи ин ганҷи гавҳарфишон
Чунин медиҳад аз Сикандар нишон... *Ҷомӣ*

**ГУҲАРТИРОЗ** گهرطراز суханшинос, сухансанҷ, нуктасанҷ.

Дар қасида гуҳартироз шудӣ,
Суханорою мадҳсоз шудӣ. *Мушфиқӣ*

**ГУҲАРФАТОЛ||ГУҲАРФИТОЛ** گهرفتال 1. гавҳарпош, гавҳарафшон; 2. *маҷ.* ашкрез.

**ГУҲАРФУРӮШ** گهرفروش фурӯшандаи гавҳар, фурӯшандаи марворид.

Гуҳарфурӯш шавад рӯи некувон зи арақ,
Гаҳе ки гарм шавад офтобро бозор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ГУҲАРХЕЗ** گهرخيز 1. гуҳардиҳанда, гавҳаровар, гавҳарзой, гавҳар ҳосиловаранда.

Заминаш чун дили дарьё гуҳархез,
Ғубораш чун фурӯғи шамс зархез. *Бедил*

2. *маҷ.* ашкрез, пур аз ашк.

Дар он дам сиришкаш гуҳаррез буд,
Ки баҳрайни чашмаш гуҳархез буд. *Хоҷу*

**ГУҲАРЧИН** گهرچين чинандаи гавҳар, касе, ки гавҳар ба даст меоварад.

Ҷонканию конканӣ — оинашон,
Сайрафии чарх — гуҳарчинашон. *Ҷомӣ*

**ГУҲАРӢ** گهری аслӣ, нажодӣ.

Бахшиши ӯ табиию гуҳарист,
Бахшиши дигарон ба рӯю риёст. *Фаррухӣ*

**гӯ(й)** گو(ی) *асоси замони ҳозираи* **гуфтан.**

**ГӮ(Й)** گو(ی) **1.** ҳар чизи гирд, лӯнда, ҳар чизи ба шакли кулӯла аз латта, ресмон, чӯб ва ғ. сохташуда, ки бо он бозӣ мекунанд, тӯп; тӯпи чавгон, тӯпе, ки бо он чавгонбозӣ мекунанд.

Бар он сон, ки шуд сарш монанди гӯй,
Сӯи дигарон андаровард рӯй. *Фирдавсӣ*

Зи симин занах гӯе ангехта,
Бар ӯ тавқе аз ғабғаб овехта. *Низомӣ*

Дил асири турраи хам дар хамат имрӯз нест,
Ҳамчу гӯй афтода умре дар хами чавгони туст. *Шоҳин*

**2.** *киноя аз* чавгонбозӣ, гӯйбозӣ, тупбозӣ.

Ба гуштиву нахчиру омоҷу гӯй
Диловар бувад марди пархошҷӯй. *Саъдӣ*

**гӯй задан** гӯйбозӣ кардан, тӯп задан.

Зи чандон номдорони хунарҷӯй
Беҳ аз Ромину Вису кас назад гӯй. *Фахриддини Гургонӣ*

**гӯй рабудан** пешдастӣ ва хунарнамоӣ кардан дар чавгонбозӣ; *киноя аз* фоиқ омадан, бартар шудан, ғолиб омадан.

Бӯсодиқ дар миён омад ва гӯй аз ҳамагон бирабуд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**3.** тугма.

Сад ҳазорон гӯи заррин дошт чарх аз ахтарон,
З-он ҳама як гӯй дархурди гиребонат набуд. *Хоқонӣ*

**гӯи гиребон** тугмаи гиребон.

Силсилаи абр гашт зулфи зарэҳсони ӯ,
Қурсаи хуршед гашт гуи гиребони ӯ. *Хоқонӣ*

◇ **гӯи асир** *киноя аз* кураи офтоб.

Дар ҳам овехт аз паи тасвир,
Кураи замҳариру гӯи асир. *Саноӣ*

**(ин) гӯи гардон** дуньё, ҷаҳон.

Зи адл аст ин гӯи гардон ба пой,
Зи адл аст ин танг майдон ба ҷой. *Ҷомӣ*

**гӯи замин** *киноя аз* кураи замин.

Гӯи замин бурд ба чавгони худ,
Арсаи майдонш азал то абад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гӯи зар** (*ё* **заррин**) *киноя аз* офтоб; **гӯи сим** (*ё* **симин**) *киноя аз* моҳ; **гӯи фалак** *киноя аз* гунбази осмон.

Аз паи хидмати ту гӯи фалак,
На ба сурат — ба сифат чавгон аст. *Анварӣ*

**гӯй бурдан** *дар (ё аз) касе* дар мусобиқаи доир ба ягон хунар, ҳусн, маҳорат ва ғ. аз дигарон пеш рафтан, афзалият ҳосил кардан.

Бад-ӯ гуфт: Эй фиребанда сухангӯй
Бибурдӣ аз ҳама кас дар сухан гӯй. *Фахриддини Гургонӣ*

Ба туркӣ бурда дар ширинадоӣ
Ба майдони сухан гӯй аз Навоӣ. *Ҳозиқ*

**гӯи дониш бурдан** ниҳоят доно шудан, ба илму дониш аз дигарон гузаштан, пеш рафтан.

Малик чун ба омӯзгораш супурд,
Зи донишварон гӯи дониш бибурд. *Хоҷу*

**гӯи латофат бурдан** дар ниҳояти нозукӣ ва маҳинӣ будан.

То зулф чу чавгони ту зуннор фурӯ баст,
Банди камарат гӯи латофат зи миён бурд. *Камоли Хуҷандӣ*

**гӯи мардӣ даррабудан** дар мардонагиву шуҷоат ғолиб баромадан, соҳиби фатҳу нусрат гардидан.

Сипоҳе ҳар як аз ҳар кас ки будӣ,
Ба майдон гӯи мардӣ даррабудӣ. *Ҳозиқ*

**гӯи сабқат бурдан** (*ё* **рабудан**) *аз касе* пешӣ ҷустан; бартарӣ доштан.

[Хоқонӣ] дар мавоиз ва ҳикам тариқаи ҳаким Саноӣ сипардааст ва дар он маънӣ гӯи сабқат аз ақрони худ бурда. *Ҷомӣ*

**гӯи саодат рабудан** хушбахтӣ ба даст овардан, боиқбол гаштан.

Дар ин майдон ба чавгони иродат
Рабуда аз фалак гӯи саодат. *Бадрии Кашмирӣ*

**гӯи фасоҳат бурдан** дар ширинсуханӣ аз дигарон гузаштан.

Ҳофиз, бибар ту гӯи фасоҳат, ки муддаӣ
Ҳеҷаш ҳунар набуду хабар низ ҳам надошт. *Ҳофиз*

**гӯй аз майдони саодат бурдан** хушбахт шудан, босаодат шудан.

Бурда ба чавгони иродат ҳама,
Гӯй зи майдони саодат ҳама. *Ҷомӣ*

**гӯй аз хуршед бурдан** дар ниҳояти зебоӣ будан.

Бад-он тавқу гӯй он бути меҳрҷӯй,
Зи моҳ тавқ бурдӣ, зи хуршед гӯй. *Низомӣ*

**ГӮ(Й)ВОР** گو(ی)وار гӯймонанд, монанди гӯй, кулӯлашакл, кулӯламонанд.

Ба кӯи ишқ гар сар рафт гӯвор,
Ба сарбозон сари кӯҳе басандаст. *Фонӣ*

**ГӮГИРД** گوگرد моддаи сӯзандаи зардранг, ки аз конҳо ҳосил мекунанд, кибрит.

Пас ин гавҳар чун оташ бинад, бигудозад, ки гӯгирди вай оташро ёрӣ кунад. *Ибни Сино*

Бахшӣ маъҷуне бисохт, ки дар он гӯгирд ва зайбақ буд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**гӯгирди аҳмар** навъе аз гӯгирд, ки аз рӯи кимиёи қадим ҷузви аъзами иксир будааст; *киноя аз* чизи ноёби фоидабахш, чизи қиматбаҳо ва азиз.

Соиб, касе кӣ гӯшаи узлат гирифтааст,
Дар чашмҳо азиз чу гӯгирди аҳмар аст. *Соиб*

**гӯгирди сурх** а) *ниг.* **гӯгирди аҳмар.**

На гӯгирди сурхӣ, на лаъли сафед,
Ки ҷӯянда бошад зи ту ноумед! *Низомӣ*

б) *киноя аз* суханҳои таъсирбахши нодир.

То хотирам хизонаи гӯгирди сурх шуд
Чун зайбақ аст дар таби сард изтиробашон. *Хоқонӣ*

**ГӮЁ I** گویا гӯянда, изҳоркунанда, суханкунанда, сухангӯ, қобили нутқ.

Шамоиле, ки дар авсофи ҳусни таркибаш
Маҷоли нутқ намонад забони гӯёро... *Саъдӣ*

Ба шӯхӣ наргиси ӯ буд бино,
Ба тезӣ савсанаш ҳам гашт гӯё. *Бадрии Кашмирӣ*

**ГӮЁ II** گویا мисли ин ки..., монанди ин ки..., чунин гумон карда мешавад, ки...; гӯё ки...

Туфайли бандагон ман ҳам қабул афтодаам гӯё,
Ки аз ҳар ҷониб овози муборакбод меояд. *Ҳилолӣ*

Бӯи савдои ҷунун меояд аз боди сабо,
Дӯш, гӯё, раҳгузар бар тарфи боғам кардааст.
*Махфӣ*

**ГӮЕЙ** گویائی гӯяндагӣ, сухангӯӣ, суханварӣ, қобилияти нутқ.

Чу булбул рӯи гул бинад, забонаш дар ҳадис ояд,
Маро дар рӯят аз ҳайрат фурӯ бинишаст гӯей. *Саъдӣ*

**ГӮИЁ** گویا *ниг.* **гӯё** II.

Гӯиё хулди барин аст ин ҳумоюн боргоҳ,
Ё ҳарими Каъба ё фирдавс ё айвони шоҳ.
*Убайди Зоконӣ*

Маҳу Муштарӣ гӯиё бар сипеҳр
Қирон карда буданд дар бурҷи меҳр. *Хоҷу*

**гӯй** گوی *ниг.* **гӯ(й).**

**ГӮЙ** گوی *ниг.* **гӯ(й).**

**ГӮЙВОР** گوی‌وار *ниг.* **гӯ(й)вор.**

**ГӮЛ** گول аҳмақ, нодон, аблаҳ, бедониш, соддалавҳ.

Гар газад морат, шавӣ хаста, малӯл,
Бе фусунгар эминӣ, ҳастӣ ту гӯл. *Румӣ*

Биё, соқӣ, он талқи маҳлулро,
Ки зирак кунад ғофилу гӯлро... *Ҷомӣ*

**ГӮЛА** گوله *шакли кӯтоҳшудаи* **гулӯла.**

Осаф... дар муҳосараи қалъаи Гулканда ба захми гӯла гӯи ҷонфишонӣ аз майдон бурд.
*«Хизонаи омира»*

**ГӮЛАХ** گولخ гулхан, оташхонаи ҳаммом.

Дар кадомин гӯлахе аҳли қимор
Шуд гиребончоку ҷулҳундӣ нашуд. *Савдо*

**ГӮЛАХӢ** گولخی мансуб ба гӯлах; ◇ **гӯлахиёни ишқ** гирифторон ва шефтагони ишқ.

Гӯлахиёни ишқи ту бехабаранду беҳирад,
Ҳеҷ ба умр дидаӣ ин сару ин сиёқро? *Савдо*

**ГӮЛОҶ** گولاج *ниг.* **гулоҷ.**

**ГӮПОЛ** گوپال *ниг.* **гупол.**

**ГӮР** I گور қабр, марқад, мазор, мадфан, ҷое ки мурдаи одамро дафн мекунанд.

Гӯри Афросиёб дар дари шаҳри Бухорост.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷавонон бигуфтанд: Ин сур чист?
Ню мо мурдагонем, ин гӯр чист? *Савдо*

**дар гӯр шудан** зери хок шудан; мурдан.

З-ин хона чу мо шудем дар гӯр,
Дигар туву дашту улфати гӯр. *Шоҳин*

**ГӮР** II گور хари ваҳшии биёбонӣ, гӯрхар, ки дар замонҳои қадим онро шикор карда мехӯрданд.

Ало, эй тирагашта бахти шӯрам,
Ту шери хашмнокӣ, ман-т гӯрам.
*Фахриддини Гургонӣ*

Бигардон аз ин кор тадбирро,
Парешон макун гӯру нахчирро. *Ҳотифӣ*

**ГӮРАФКАН||ГӮРАФГАН** گورافکن||گورافگن **1.** афканандаи гӯр, аз по ғалтонандаи гӯр; **2.** *маҷ.* зӯр, қавӣ.

**ГӮРАФКАНӢ||ГӮРАФГАНӢ** گورافکنی||گورافگنی афкандани гӯр, аз по ғалтондани гӯр.

Барорам сагонро ба шӯрафганӣ,
Ки бо шер бозист гӯрафганӣ. *Низомӣ*

**ГӮРГАҲ** گورگه макони хари даштӣ, ҷое ки гӯр бисьёр аст.

Қафал гирд карданд гӯрони дашт,
Магар шер аз он гӯргаҳ даргузашт. *Низомӣ*

**ГӮРГИР** گورگیر сайёди гӯрхар, шикоркунандаи гӯр.

Чу бо гӯргирон надоранд зӯр,
Ба пои худ оянд гӯрон ба гӯр. *Низомӣ*

**ГӮРГИРӢ** گورگیری шикори гӯр, сайди гӯрхар.

**ГӮРДИН** گوردین гилем, палос.

Ҳоҷати гуфтор нест, з-он ки шиносанд хурд
Сундуси Хизр аз палос, абқарӣ аз гӯрдин.
*Хоқонӣ*

**ГӮРИСТОН** گورستان қабристон.

Акнун он ҷойгаҳ гӯристонҳо шудааст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Гар ба гӯристони муштоқон савора бигзарӣ,
Ҷон диҳад дар тан садои суммӣ аспат мурдаро.
*Ҷомӣ*

**ГӮРКАН** گورکن гӯрков, касе ки гӯр меканад.

Ту ба тадбири ҷони гумроҳон,
Гӯркан музди гӯрашон хоҳон. *Саноӣ*

Фишонад гӯркан гар хок бар сар,
Зи мотам нест, дорад дарди дигар. *Нозим*

**ГӮРОБА** گورابه **1.** гунбазе, ки ба сари қабрҳо месозанд; **2.** номи дахмаи падару бобоёни Рустам.

Ба Гӯроба он гаҳ ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**ГӮРСУМ** گورسم ҳайвоне, ки сумаш монанди суми гӯр аст; *маҷ.* тездав, даванд (дар бораи асп).

Ба дарьёбури гӯрсум барнишаст,
Қамар баст чун кӯҳу ханҷар ба даст. *Хоҷу*

**ГӮРХОНА** گورخانه қабр, мақбара, сағона; дахма.

Гӯрхонаи ӯ ба маҳаллаи Дарвозаи Мансур дар ҷавори гармобаи хон аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гӯядат ин гӯрхонаст, эй ҷарӣ!
Ки дили мурда бад-он ҷо оварӣ. *Румӣ*

**ГӮСОЛА** گوساله бачаи гов.

Гӯсола ба рӯзгор гове гардад. *Зарбулмасал*

**ГӮСОЛАПАРАСТ** گوساله‌پرست говпараст, касе, ки оини ӯ говпарастист.

Ва аҳли ин мамлакат... рӯй ба иртидод ниҳоданд ва гӯсолапарасту бутпараст шуданд.
*Аҳмади Дониш*

**ГӮСПАНД||ГӮСФАНД** گوسپند||گوسفند ҳайвони хонагии маъруф.

Чун гӯсфанде сурати гург дидӣ, душмани вай бидонистӣ ва бидонистӣ, ки душманӣ андар ваҳм бувад. *Ибни Сино*

Гӯспанд аз барои чӯпон нест,
Балки чӯпон барои хидмати ӯст. *Саъдӣ*

◇ **гўсфанди чарх** *миг.* **Ҳамал (бурҷи Ҳамал).**

Чун бара, к-оянд ба модар, гўсфанди чархро
Сўи теғи хоҷ пўёну ғиревон дидаанд. *Хоқонӣ*

**ГЎСПАНДКУШОН** گوسپندکشان иди қурбон, иди азҳо.

Бод бар ту муборакy хуншон
Ҷашни наврўзу гўспандкушон. *Рўдакӣ*

То дигар рўзи иди гўспандкушон Султон Маҳмуд фароз расид бо сипоҳи бисьёр.
*«Таърихи Систон»*

**ГЎСФАНД** گوسفند *миг.* **гўспанд.**

**ГЎШ** I گوش **1.** узви шунавоии инсон ва ҳайвон, узви ҳисси сомеа.

Гўш сўи ҳама суханҳо дор,
Он чӣ з-ў беҳ, даруни ҷон бингор. *Саноӣ*

Гўш тавонад, ки ҳама умри вай
Нашнавад овози дафу чангу най? *Саъдӣ*

**2.** гўшаки асбобҳои мусиқии тордор.

Биё мутрибу тоб деҳ гўши уд,
Ба гўши ҳарифон расон ин суруд. *Ҷомӣ*

Ҳеҷ гаҳ аз гўши қонун барнаёмад нолае,
Мардуми нофаҳмро аз суҳбати доно чӣ ҳаз. *Ҳоҷӣ*

◇ **гўши вазнин** гўши кар; **гўши муш** навъе аз райҳон, ки барги он монанди гўши муш аст, марзангўш; **гўши рашад** гўши суханшунав.

Ар набошад тифлро гўши рашад,
Гуфти модар нашнавад, гунге шавад. *Румӣ*

**гўши ризо** самъи қабул, бо мақсади ризомандӣ ба гапи касе гўш додан.

Розҳо дар сина дорам, гўшае хоҳам, ки ёр
Соате гўши ризо бар гуфтугўи ман ниҳад.
*Ҳилолӣ*

**гўш афтодан** кар шудан, ношунаво шудан.

Ҷуфт чу он кўси шағабнокро,
Гўш фитод уштури афлокро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гўш бардоштан** ноумед шудан, аз интизорӣ қатъи назар кардан; **гўш бедор сохтан** ҳушьёр шудан.

Бишнав таронаи ишқ, эй булбули балоғат,
Бедор соз гўшат, дар хоб кун забонро. *Урфӣ*

**гўш гаштан** бисьёр мутаваҷҷеҳ шудан, суханшунав гардидан.

Агар хоҳӣ, сухан гўӣ, сухан бишнав, сухан бишнав,
Забон он кас тавонад зад, ки аввал гўш гардад ў.
*«Баҳори Аҷам»*

**гўш гарон гаштан** вазнин шудани гўш; *киноя аз* суханношунавӣ, беэътиноӣ.

Гўшаш аз бори дур гарон гашта,
Нашнавад нолаи ҳазини маро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гўш гирифтан** а) аз таъсири чизе безор шудан, мас. аз овози баланд, садои дурушти нофорам.

Сипаҳи нола чун хурўш гирифт,
Маҳ бар авҷи сипеҳр гўш гирифт. *Мушфиқӣ*

Зи ҳарфи мардуми бегона гўш мегирем,
Ба ошно зи суханҳои ошно чи расад? *Соиб*

б) мутанаббеҳ шудан, танбеҳ дидан.

Ба гуфтори ту гар дур лоф мезад,
Гирифт инак ба узри он гунаҳ гўш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**гўш доштан** а) шунидан, гўш кардан, мутаваҷҷеҳ шудан, таваҷҷўҳ кардан.

Чунин гуфт, к-аз кеҳтар акнун яке
Сухан бишнаву гўш дор андаке. *Фирдавсӣ*

б) умед бастан ба чизе, мунтазир будан ба чизе.

Чӣ дилтанг хуфт он фурўмоя дўш,
Ки бар суфраи дигарон дошт гўш. *Саъдӣ*

в) дар ёд доштан, дар хотир доштан.

Кардӣ чу рўзгор фаромўш бандаро,
Зинҳор аҳди ёри вафодор гўш дор! *Ҳофиз*

г) муҳофиза кардан, маҳфуз доштан, нигаҳдорӣ кардан.

Эй сабо, гар хоки пои ў ба даст ояд туро,
Заррае з-он гўш дорӣ аз барои чашми ман.
*Салмони Соваҷӣ*

**гўшу ҳуш доштан** диққат ва таваҷҷўҳи тамом доштан.

Соате гўшу ҳуш бо ман дор,
Мустамеъ бошу гўш бо ман дор! *Ҳилолӣ*

**гўш кардан** а) шунавидан, гўш додан.

Чун Саломон он насиҳат гўш кард,
Баҳри табъи ў зи гавҳар ҷўш кард. *Ҷомӣ*

б) ёд гирифтан, омўхтан, аз худ кардан.

Касе сирати одамӣ гўш кард,
Ки аввал саги нафс хомўш кард. *Саъдӣ*

**гўш кушодан** *киноя аз* бо диққат шунидан.

Ба панди фаровонш бикшой гўш,
Бар ў чодари меҳрубонӣ бипўш. *Фирдавсӣ*

**гўш молидан** а) танбеҳ кардан, ҷазо додан.

Гўш молидану захм арчи мукофоти хатост,
Бехато гўш бимолаш, бизанаш чўб(и) ҳазор.
*Манучеҳрӣ*

б) мағлуб кардан.

Чу савдо хирадро бимолид гўш,
Наёрад дигар сар баровард ҳуш. *Саъдӣ*

**гўш печидан** танбеҳ кардан ва мағлуб гардонидан касе ё чизеро.

Зани кордон асту бисьёрҳуш,
Фалакро зи найранг печида гўш. *Низомӣ*

**гўш печондан** танбеҳ кардан, гўшмол додан.

Агар печӣ аз амри ман рою ҳуш,
Бипечонадат чархи гарданда гўш. *Низомӣ*

**гўш тофтан** гўшмол додан, танбеҳ додан.

Бар оли Музаффар зафар ёфтем,
Ба расми адаб гўшашон тофтем. *Ҳотифӣ*

**гўш фурў бастан** нашунидан, аз шунидан рў тофтан.

Дар ин кохи зангорӣ афкан хурўш,
Фурў банд аз кўси шоҳим гўш. *Ҷомӣ*

**гўш хобондан** хомўш истодан дар интизори фурсати муносиб.

Ба хомўшӣ зи макри душмани бадраг машав эмин,
Чу тавсан гўш хобонад, лагадҳо дар қафо дорад.
*Соиб*

**гўш харидан** даранг кардан; баҳонаҷўӣ кардан; **гўш чаҳор шудан** бо ниҳояти диққат гўш додан; **гўши мардумро хабар гаштан** гўш ба гўш расидан, овоза шудан.

Гуфт: Агар бо мо сухан дорӣ, ба чашми дил бигў,
То нагардад гўши мардумро хабар. Гуфтам: Ба чашм!
*Ҳилолӣ*

**гўши ризо** ниҳодан қабул кардан, мувофиқат кардан.

Гўши ризо ба қавли Ҳилолӣ намениҳӣ,
Гўё ҳадиси муддаиён гўш мекунӣ. *Ҳилолӣ*

**гӯш ба(р) гӯш расидан** паҳн шудан, овоза шудан.

Расид овозаи мо гӯш бар гӯш,
Зи рӯзи бад наёмад дӯш бар дӯш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**гӯш ба дар будан** (**ё доштан, мондан**) мунтазир будан, интизорӣ кашидан.

Чунон гӯшам ба дар, чашмам ба роҳ аст,
Ту гӯӣ, хонаам зиндону чоҳ аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

Муддате шуд, ки то бад-он уммед
Чашм дорад ба роҳу гӯш ба дар. *Анварӣ*

Монда Аттор кунун чашм ба раҳ, гӯш ба дар,
То зи наздики ту, эй моҳ, чӣ фармон ояд. *Аттор*

**гӯш ба овоз нишастан** мунтазир будан, умедвор будан.

Махфӣ, манишин бар сари раҳ гӯш ба овоз,
Дар қофилаи умр ҷарасро чу садо нест. *Махфӣ*

**гӯш ба фармон будан** мутеъ ва фармонбардор будан; **гӯш бар молиш ниҳодан** ҷазо додан.

Саронро гӯш бар молиш ниҳода,
Маро дирҳам сари болиш ниҳода. *Низомӣ*

**аз худ тиҳӣ будани гӯши камол** бемаърифат ва бедониш будан.

На ин нағма аз пардаи огаҳист,
Ки гӯши камоли ту аз худ тиҳист. *Бедил*

**ба гӯши дил шунидан** бо диққат гӯш кардан, аз таҳи дил шунидан.

[Гурба] гуфт: ... Пеш аз он ки рӯй ба ҳукм орем, шуморо насиҳате кунам, агар ба гӯши дил бишнавед, самароти он дар дину дунъё қурратулайни шумо гардад. *«Калила ва Димна»*

**ба гӯш кардан** шунавидан; итоат кардан.

Гарат ақлу рой асту тадбиру ҳуш,
Ба иззат кунӣ панди Саъдӣ ба гӯш. *Саъдӣ*

**ба гӯш расидан** ба гӯш дохил шудан, шунида шудан.

Шуниданиро замоне бояд, то... андар ҳаво андак-андак ҳаракат кунад ва ба гӯш расад.
*Ибни Сино*

**ба гӯш хӯрдан** ба гӯш бархӯрдан, ба гӯш расидан.

Хӯрд рӯзе ба гӯши хорое
Нолае аз шикасти миное. *Бедил*

**ба гӯшу хуш шунавидан** (**ё шунидан**) бо диққат ва таваҷҷӯҳи тамом шунавидан.

Пур кун зи бода ҷом, дамодам ба гӯшу хуш
Бишнав аз ӯ ҳикояти Ҷамшеду Кайқубод. *Ҳофиз*

**дар гӯш ёфтан** шунидан.

Дили шаҳ бад-он орзу ҷӯш ёфт,
Талаб кард чашм, он чӣ дар гӯш ёфт. *Низомӣ*

**дар гӯш кардан** а) ба гӯш бастан, ба гӯш овехтан; *киноя аз* қабул кардан.

Зи шавқи рӯи ту Ҳофиз навишт ҳарфе чанд,
Бихон зи назмашу дар гӯш кун чу марворид. *Ҳофиз*

б) ёд гирифтан, омӯхтан.

Қалоғе таки кабк дар гӯш кард,
Таки хештанро фаромӯш кард. *Низомӣ*

**дар гӯш нишастан** ба гӯш дохил шудан, ба гӯш даромадан; *киноя аз* дар ёд мондан, хотирнишин шудан.

Афсуни навам нишаста дар гӯш,
Афсонаи кӯҳна шуд фаромӯш. *Ҳилолӣ*

**дар гӯш шудан** ба гӯш дохил шудан, ба гӯш расидан, шунида шудан.

Онро, ки шуд ин фасона дар гӯш,
Шуд хоб зи дидааш фаромӯш. *Файзӣ*

**ГӮШ II** گوش номи рӯзи чордаҳуми ҳар моҳи шамсӣ, ки форсиён онро ҷашн мегирифтанд.

**ГӮША** گوشه **1.** кунҷ, зовия; канори чизе, канора.

Марде аз гӯшае берун омада арза доштӣ.
*Аҳмади Дониш*

Аз паси парда ниҳонӣ сӯи чокар нигарид,
Гуфтӣ, аз меғ ҳаме теғ занад гӯшаи моҳ. *Кисоӣ*

Ҳазорон фитна мебинам ба ҳар гӯша зи чашмонаш,
Худованде, худованде, зи чашми бад нигаҳ дораш.
*Аттор*

**гӯшаи камон** кунҷи камон, дандонаи сари камон, ки зеҳро ба он мебананд.

Дилам шикастатар аз турраи бутон шудааст,
Қадам хамидатар аз гӯшаи камон шудааст. *Шоҳин*

**гӯшаи меҳроб** а) кунҷи меҳроб; б) *киноя аз* хами абрӯ.

Ҳофиз ар дар гӯшаи меҳроби ӯ нолад, равост,
Эй насиҳатгӯ, худоро, он хами абрӯ бибин! *Ҳофиз*

**гӯша доштан** *дар чизе* ҷой доштан дар чизе.

Куфри ишқ аст, он ки дорад гӯшае дар ҳар диле,
Шайхи мо дар ҳалқаи тасбеҳи худ зуннор дошт.
*Носир Алӣ*

**2.** ҷои хилват, хилватгоҳ.

Ошиқе бар гӯшае биншаста буд,
Гуфтугӯ бо хеш дар пайваста буд. *Ҷомӣ*

Шуд шабе бар қафои Ҳусн равон,
Гашт дар гӯшае зи қаср ниҳон. *Мушфиқӣ*

**гӯшаи девор** а) канори девор; як тарафи девор; б) хилватгоҳ, ҷои хилватнишин; **гӯшаи** *чизе* (*ё ҷое*) **гирифтан** мунзавӣ шудан, гӯшанишин шудан дар ҷое.

Чун обиди пурҳила ба сад макру фан он чашм,
Пӯшида сияҳ, гӯшаи меҳроб гирифтаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**3.** дар ибораҳои истиорагӣ ба маънои ҷой, маскан, манзил, маҳалл, гоҳ ва ғ. истеъмол мешавад; **гӯшаи бало** ҷои балокашӣ, ҷои офат, манзили ранҷу азоб.

Офият куҷо, ошиқӣ куҷо?
Гӯшаи бало манзили ман аст. *Мушфиқӣ*

**гӯшаи вайрона** ҷои хароба, вайрона, маскани вайроншуда.

Махфӣ, ману ин гӯшаи вайрона, ки дар даҳр
Маъмур ҳамин гӯшаи вайронаи ишқ аст. *Махфӣ*

**гӯшаи меҳнат** маҳалли ранҷу заҳмат, манзили ранҷу азоб.

Ҳар шаб ману андӯҳи туву гӯшаи меҳнат,
К-иқбол надонад раҳи кошонаи моро. *Шоҳӣ*

**гӯшаи саломат** ҷои саломатӣ ва офият, ҷои амнияту осоиштагӣ, осоишгоҳ.

Дар гӯшаи саломат мастур чун тавон буд,
То наргиси ту гӯяд бо мо румузи мастӣ. *Ҳофиз*

**гӯшаи танҳоӣ** хилватгоҳ, ҷои узлат, кунҷи танҳонишинӣ.

Эй дарди туам дармон дар бистари нокомӣ,
В-эй ёди туам мӯнис дар гӯшаи танҳоӣ. *Ҳофиз*

**гӯшаи узлат** кунҷи танҳоӣ, хилватгоҳ.

Рӯз бошад мунзавӣ дар гӯшаи узлат, вале
Дастгири гумраҳон гардида дар шабҳои тор.
*Восифӣ*

**гўшаи фироқ** (*ё* **ҳиҷрон**) ҷои узлат, ҷои танҳонишинӣ дар вақти ҷудоӣ ва дурӣ (аз маҳбуба).

Дорам ҳазор тафриқа дар гўшаи фироқ,
К-аз фориғони базм фароғи кӣ будаӣ? *Ҳилолӣ*

Ҳар шаб манам фитода зи ҳиҷрон ба гўшае,
Охир, шабе ба гўшаи ҳиҷрони ман дароӣ! *Ҳилолӣ*

◇ **гўшаи абрў** канори абрў, нўги абрў.

Чу моҳи нав раҳи наззорагони бечора
Занад ба гўшаи абрўву дар ниқоб равад. *Ҳофиз*

**гўшаи абрў турш кардан** *киноя аз* ғазабнок шудан.

Ў карда турш гўшаи абрў зи сари хашм,
Ман мунтазири он, ки чӣ дашном бароядъ.
*Абўшакури Балхӣ*

**гўшаи дастор** канори дастор, як тарафи салла.

Тўҳфаи марҳам нагирад синаи афгори мо,
Сояи гул барнатобад гўшаи дастори мо. *Урфӣ*

**гўшаи ораз** канори ораз, канораи рўй; **гўшаи хотир** таваҷҷўҳ; лутфу марҳамат.

Назар аз Ҳиммат гўшаи хотир хост ва рў ба роҳ ниҳод. *Яҳёи Себак*

Гар аз ёре надидам гўшаи хотир, хуш аст ин ҳам,
Ки дорам солу маҳ дар гўшаи хотир ғами ёре.
*Мушфиқӣ*

**гўшаи чашм** а) канори чашм, кунҷи чашм; *киноя аз* назар, нигоҳ.

Ҳазар аз гўшаи чашмаш, ки зи шўхӣ худро
Маст месозаду бо сеҳру фусун меояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Май кашу масти ишва кун наргиси майпарастро,
Майкадаи карашма кун гўшаи чашми мастро. *Урфӣ*

б) илтифот, таваҷҷўҳ.

Зи Нўҳи илтифотат гар набошад гўшаи чашме,
Шавад киштии табъам ғарқаи дарёи тўфонаш.
*Фазлӣ*

**гўшаи чашм афкандан** таваҷҷўҳ ва илтифот намудан.

Гўшаи чашме пас аз умре, ки сўям афканад,
Аз сари ман оби шамшери тағофул бигзарад.
*Шавкат*

**гўшаи чашм афтодан** назари илтифот афтодан бар чизе ё касе.

Чӣ хуш бошад, ки аввал бар ман афтад гўшаи чашмат,
Саҳар чун наргиси зебо зи хоби ноз бикшоӣ.
*Ҳилолӣ*

**гўшаи чашм кардан** таваҷҷўҳ ва илтифот намудан.

Накард он бетараҳҳум ҷониби ман гўшаи чашме,
Дареғо, тундгўиҳои ў сарфи тағофул шуд. *Саидо*

**гўшаи чашм молидан** бедор шудан.

Ғунча, то кай хоби ғафлат, гўшаи чашме бимол,
Дида равшан мекунад дар боғ пайғоми сабўҳ. *Махфӣ*

**гўшаи чашм хостан** илтифот, лутфу марҳамат талаб кардан.

Ба чашми лутф гар бинӣ гирифторони расворо,
Бихоҳам гўшаи чашме, ки расво кардаӣ моро.
*Ҳилолӣ*

**гўша гирифтан** а) канорагирӣ кардан, гўшанишинӣ кардан, хилват гузидан.

Чун зи ҳоли зори худ пеши ту натвон дам задан,
Гўшае гирему оҳе аз дили шайдо кашем. *Ҳилолӣ*

б) дур шудан.

Ақл девона шуд, он силсилаи мушкин ку?
Дил зи мо гўша гирифт, абруи дилдор куҷост?
*Ҳофиз*

**гўшаи боғе гирифтан** гўшанишинӣ ва хилват гузидан дар боғ; **гўшаи кокул гирифтан** *киноя аз* ошиқ шудан, дил бастан.

Во нашуд чун ғунчаи дил дар баҳористони Ҳинд,
Рафт мурғи рўҳи Махфӣ, гўшаи кокул гирифт.
*Махфӣ*

**гўша гузидан** гўшанишинӣ кардан, хилват ихтиёр кардан.

Гоҳе ба хароботи муғон гўша гузидем,
Гоҳе ба тамошои ҷаҳон анҷуманидем. *Савдо*

**ба гўша ниҳодан** ба канор гузоштан, дур кардан.

Ному номўсро ба гўша ниҳод,
Парда аз рўи кори худ бикушод. *Ҷомӣ*

**гиреҳ аз абрў бар гўша ниҳодан** аз хашму ғазаб боз истодан.

Гиреҳ з-абруи хеш бар гўша неҳ,
Ки дар гўша беҳтар камонро гиреҳ. *Низомӣ*

**ГЎШАГИР** گوشه گير гўшанишин, хилватнишин; канорагир.

Равони гўшагиронро зи ҳуснаш турфа гулзорест,
Ки бар тарфи суманзораш ҳамегардад камонабрў.
*Ҳофиз*

**гўшагир шудан** (*ё* **гаштан**) канорагирӣ кардан, дур шудан, пинҳон шудан.

Гарчи буз аз гург шавад гўшагир,
Кай раҳад аз дашнаи қассоби пир. *Хисрави Деҳлавӣ*

Зоҳиде аз хони ризо тўшагир
Гашт зи ғавғои ҷаҳон гўшагир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ГЎШАГИРӢ** گوشه گيرى гўшанишинӣ, хилватнишинӣ, танҳоӣ.

Гўшагириву саломат ҳавасам буд, вале
Фитнае мекунад он наргиси фаттон, ки мапурс.
*Ҳофиз*

**ГЎШАК** گوشك **1.** *шакли тасғири* гўш I; **2.** гўшаки рубоб (дутор, танбўр ва ғ.), ки тори ин қабил асбобҳои мусиқиро ба он мепечонанд.

**ГЎШАКАШ** گوشه كش кашандаи зеҳ, зеҳкаш, камонкаш; *маҷ.* нишонгир, тирандоз.

Эй гўшакаши камони ҳайрат,
Новакфикани нишони ҳайрат...
Чун аст ки хотират гарон аст,
Хун аз дилу дидаат равон аст? *Шоҳин*

**ГЎШАКАШӢ** گوشه كشى зеҳкашӣ, камонкашӣ; *маҷ.* нишонгирӣ, тирандозӣ.

**ГЎШАНИШИН** گوشه‌نشين **1.** канорагир, хилватнишин.

Сайди туанд гўшанишинони шаҳру кўй,
Бар азми ваҳши бодияпаймо чӣ меравӣ? *Ҳилолӣ*

Чун чашми ту дил мебарад аз гўшанишинон,
Дунболи ту будан гунаҳ аз ҷониби мо нест. *Ҳофиз*

**2.** камингирифта, пинҳоннишаста; *маҷ.* фурсатҷўӣ.

Лекин мутааннидон дар каминанд ва муддаиён—гўшанишин, агар он чӣ [ҳусни] сирати туст, ба хилофи он тақрир кунанд. *Саъдӣ*

**ГЎШАНИШИНӢ** گوشه‌نشینی кунҷнишинӣ, канорагирӣ, хилватнишинӣ.

Ҳосил нашуд зи гўшанишинӣ муроди ман,
Худро зи хона бар сари бозор мекашам. *Сайидо*

**ГЎШБИСТАР** گوش‌بستر **1.** гўшкалон; **2.** номи шахси афсонавие аз Бобул, ки гўшҳои дароз дошта як гўшашро бистар, дигареро кўрпа карда мехобидааст ва гўё Искандар бо лашкариёнаш дар вақти гирифтани Бобул ба ў дучор шудааст.

Бад-ў гуфт: Шоҳо, маро бобу мом
Ҳаме Гўшбистар ниҳоданд ном. *Фирдавсӣ*

**ГЎШВОР||ГЎШВОРА** گوشوار|| گوشواره ҳалқаи гўш, овеза, асбоби зинат, ки ба гўш меовезанд.

Ба як гардиш ба шоҳаншоҳӣ орад,
Диҳад дайҳиму тоҷу гўшворо. *Рўдакӣ*

Сари харита бикушод ва дар он ҷо сивор ва халхол ва гўшвори қимат дид. *Авфӣ*

◇ **гўшвори фалак** *кинояз* моҳи нав; **гўшвор кардан** ба гўш гирифтан, шунидан.

Бе зар суханат агарчи дурр аст,
Хубон накунанд гўшвораш. *Савдо*

**ГЎШДОР** گوشدار **1.** гўшдоранда, шунаванда, истимоъкунанда.

Сурўшат солу маҳ андар канор аст,
Ба гуфторат ҳамеша гўшдор аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** муҳофиз, посбон, нигаҳдоранда.

**ГЎШЗАД** گوشزد ёдоварӣ, тазаккур, гўшрас, хотирнишон, хотиррасон; **гўшзад шудан** хотирнишон гаштан; ба гўш расидан, бохабар шудан.

Ин хабар гўшзади султон шуда Ҳасанхонро гуфт ... *«Таърихи Фаришта»*

Чу мешуд гўшзад он нозанинро,
Гиреҳ мезад бар абрў зулфи чинро. *Нозим*

**ГЎШМОЛ** گوشمال **1.** гўш печутоб додан, гўш молидан; **2.** *маҷ.* танбеҳ, таъдиб; ҷазо.

Чу боре бигуфтанду нашнид панд,
Дигар гўшмолаш ба зиндону банд. *Саъдӣ*

Мехост гул, ки молад худро бар он баногўш,
Он шўхи беадабро боист гўшмоле. *Камоли Хуҷандӣ*

**гўшмоли бавоҷиб** танбеҳ ва ҷазои лоиқу сазовор.

Падарро аз ин ҳол огаҳӣ доданд, бародаронашро бихонд ва гўшмоле бавоҷиб дод. *Саъдӣ*

**гўшмол додан** а) гўш печутоб додан, гўш молидан; б) танбеҳ додан; ҷазо додан.

Ҳар кӣ зулм кардӣ бар раият, [Амир Исмоил] гўшмол додӣ ва ҳеҷ кас аз оли Сомон босиёсат[тар] аз вай набуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

в) тоб додан, тофтан (гўши асбоби мусиқиро); **гўшмол кашидан** танбеҳ дидан; ҷазо дидан.

Гўш макун беҳуда ҳар қилуқол,
То накашӣ дарди сару гўшмол. *Ҷомӣ*

**гўшмол хўрдан** а) танбеҳ ёфтан; ҷазо дидан.

Ман, ки қавли носеҳонро хондаме бонги рубоб,
Гўшмоле хўрдам аз ҳиҷрон, ки инам панд бас. *Ҳофиз*

б) печутоб дидан, тоб хўрдан, тофта шудан (дар бораи гўшаки асбоби мусиқӣ).

Чу уд баски хўрам гўшмоли ғам ҳар шаб,
Суруди базми фалак нолаву нафири ман аст. *Ҷомӣ*

◇ **гўшмол аз дор додан** ба дор овехтан.

Якеро гўшмол аз дор доданд,
Якеро бар дари шаҳ бор доданд. *Ҷомӣ*

**ГЎШМОҲӢ** گوش‌ماهی **1.** садаф.

Ҳамон шаб ёфт бахтам тоҷи шоҳӣ,
Ки луълуи ту раст аз гўшмоҳӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** пиёлаи хурд барои майкашӣ.

Як гўшмоҳӣ аз ҳама кас пеш деҳ маро,
То баҳри сина ҷефаи савдо барафганад. *Хоқонӣ*

**ГЎШОНА** گوشانه гўша, канор.

Агар маро ҳазимат доданд, тарк аз Систон гирам ва ба ҳамон гўшона розӣ шавам. *«Таърихи Систон»*

**ГЎШПАЙВАНД** گوش‌پیوند форам, хушоҳанг, дилнишин.

Пас аз ин нағмаҳои гўшпайванд
Навозон шуд ба ҳашмангез савганд. *Урфӣ*

**ГЎШПЕЧ** I گوش‌پیچ порча, фўта ва ё рўймоле, ки барои муҳофизат аз сармо ба сар мебанданд.

**ГЎШПЕЧ** II گوش‌پیچ гўшмол, танбеҳ; ҷазо.

Туро он беҳ, эй сарвари румиён,
Ки бандӣ ба хидмат чу ҳинду миён,
Вагарна ҷунонат диҳам гўшпеч,
Ки донӣ ту ҳеҷию камтар зи ҳеҷ. *Низомӣ*

**ГЎШРЎЗ** گوش‌روز *ниг.* **гўш** II.

Гўшрўз, эй нигори мушкинхол,
Гўши барбат бигиру нек бимол. *Масъуди Саъд*

**ГЎШТ** گوشت моддаи нарми рўи устухонҳои инсон ва ҳайвон, ки бо пўст пўшида шудааст, лаҳм.

Гўшт чун ганда шавад, ўро намак дармон бувад,
Чун намак ганда шавад, ўро ба чӣ дармон кунанд?
*Носири Хисрав*

Гўшт бар гови варза некўтар,
Зинати мард дониш асту ҳунар. *Саноӣ*

◇ **гўшт аз заъфарон донистан** хубро аз бад фарқ карда тавонистан.

Шоҳи ҷаҳон назми ғайр донад то сеҳри ман,
Аҳли басар гўшти гов донанд аз заъфарон. *Хоқонӣ*

**гўшт хўрда устухон ба гардан (боз)бастан** нигоҳ дошта тавонистани сирру роз.

Хирадманд он касеро мард хонад,
Ки рози худ ниҳуфтан метавонад.
На ҳар кас, к-ў хўрад бо гўшт нонро,
Ба гардан бозбандад устухонро. *Фахриддини Гургонӣ*

**гўшт бе устухон намешавад** *зарб.*; **гўшти хару дандони саг** *зарб.*

**ГЎШТИН** گوشتین гўштӣ, аз гўшт сохташуда, аз гўшт иборатбуда.

Ҷисмро чашме набуд аввал яқин,
Дар раҳим буд ў ҷанини гўштин. *Румӣ*

**ГЎЯНДА** گوینده **1.** сухангўй, суханкунанда, гапзананда, мутакаллим.

Чу дархўрди гўянда н-ояд ҷавоб,
Сухан ёва гуфтан набошад савоб. *Низомӣ*

Як каси номустамеъ з-истезу рад,
Сад каси гӯяндаро оҷиз кунад. *Румӣ*

2. қиссагӯй, афсонагӯй.

Чӣ гуфт андар ин номаи бостон,
Ки гӯянда ёд орад аз достон. *Фирдавсӣ*

Шунидам, ки мегуфт гӯяндае
Мазеҳе ба афсона огандае. *Савдо*

3. хонанда, сароянда, ҳофиз, мутриб, нағмасарой.

Миёни сипаҳдору он сарвбун
Зане буд гӯянда ширинсахун. *Фирдавсӣ*

Ду байтам ҷигар кард рӯзе кабоб,
Ки мегуфт гӯяндае бо рубоб. *Саъдӣ*

4. шоир.

Хоқониям, на, валлоҳ, хоқони назму насрам,
Гӯяндагони олам пешам аёли мустар. *Хоқонӣ*

5. *киноя аз* худи муаллиф.

...ба тариқи эҳтимол аз он даргузаштан ҳам нашояд, ки тоифае бар аҷзи гӯянда ҳамл кунанд. *Саъдӣ*

6. *киноя аз* инсон, одам.

Бад-ин гуна аз чарми пӯяндагон
Бипӯшид болои гӯяндагон. *Фирдавсӣ*

7. *маҷ.* забон.

Агар шоҳ фармон диҳад бандаро,
Ки бикшоям аз банд гӯяндаро... *Фирдавсӣ*

**ГӮЙ** گوئی тасаввур кунӣ..., пиндорӣ ки...; монанди ин ки, мисли ин ки..., гӯё.

Чунон пур шуд дил аз ҳиҷрон, ки гӯй,
Шаби ҳиҷрони ту рӯзи вафот аст. *Анварӣ*

Гӯй, аз суҳбати мо нек ба танг омада буд,
Бор барбасту ба гардаш нарасидему бирафт. *Ҳофиз*

Эй ба абрӯ гиреҳ афканда, чӣ ҳол аст туро,
Гӯй, аз суҳбати аҳбоб малол аст туро. *Ҷомӣ*

# Д

**Д** ҳарфи панҷӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи د; *ниг.* **дол** I.

**ДААВОТ** *а.* دعوات *ҷ.* **даъват.**

Баъд аз адои фароиз ва тоот, даавот ва навофили ибодот... дуо мекунам. (3) *«Равзат-ус-сафо»*

**ДААТ** *а.* دعت 1. ором, оромӣ, осудагӣ, роҳат; 2. ҳилм, бурдборӣ.

Аммо анвое, ки дар тахти ҷинси иффат аст, инҳоянд: ҳаё, рифқ, ҳусни ҳудо, мусоламат, даат, сабр, қаноат, виқор, вараъ, интизом, ҳуррият. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ДАБА** I دبه *ниг.* **дабба** I.

**ДАБА** II *а.* دبه *ниг.* **дабба** II.

**ДАБАРОН** *а.* دبران *нуҷ.* номи як ситораи басе равшан ва сурхранг, ки дар бурҷи Савр воқеъ шудааст.

Гар Савр чу Ақраб нашудӣ ноқису бечашм,
Дар қабзаи шамшер нишонди Дабаронро. *Анварӣ*

**ДАББА** I||**ДАБА** I دبه **1.** зарфи чармӣ ё филиззӣ барои чизҳои обакӣ аз қабили равған; **2.** *маҷ.* сустаҳд, беқавлу қарор.

Зоҳиру ботин надорад ҳаббае,
Муфлисе, қалбе, дағое, даббае. *Румӣ*

◇ **даббаву занбил** бори зиндагӣ, халтаву хӯрҷини рӯзгор (ки дар урфият инро хӯрҷини ало ҳам мегӯянд).

... Қ-аз чӣ менолӣ, эй ҷавони набил?
Гуфт, к-аз ҷаври даббаву занбил. *Саноӣ*

**дабба афгандан** (**ё андохтан**) **дар пои пил** а) филро шӯронидан барои далер гардонидан дар ҷанг, ки аз овози туфанг натарсад; б) барангезонидан, фитна ангехтан, шӯр андохтан.

Зи пархоши ӯ пеш гирам раҳил,
Наяндозам ин дабба дар пои фил. *Низомӣ*

Гар шутурӣ, рақс кун андар раҳил,
Варна маяфган даба дар пои пил. *Низомӣ*

**ДАББА** II||**ДАБА** II *а.* دبه **1.** варами хоя, ки онро боди фатқ ҳам меноманд; **2.** гирифтори ҳамин гуна дард.

**ДАББОҒ** *а.* دباغ ошдиҳандаи пӯст, пироишдиҳандаи пӯст.

**ДАББОҒХОНА** دباغ‌خانه корхонаи ош додани пӯст, чармгарӣ.

Охир гузари пӯст ба даббоғхона меафтад. *Зарбулмасал*

**ДАББОҒӢ** دباغی **1.** ош додани пӯст, дибоғат; касби даббоғ, чармгарӣ.

То миён андар ҳадас ӯ то ба шаб
Ғарқи даббоғист ӯ рӯзиталаб. *Румӣ*

**2.** корхонаи пӯст ош додан, корхонаи чармгарӣ.

**ДАББУС**||**ДАБУС** *а.* دبوس гурз, амуд.

Хелтош мерафт то ба дари он хона ва даббус дарниҳод ва ҳар ду қуфлро бишикаст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Мир берун ҷасту даббусе ба даст
Нимшаб омад ба зоҳид ниммаст. *Румӣ*

**ДАБДАБА** *а.* دبدبه **1.** овози баланд; овози табл ва нақора.

Аз ҷониби дарбори ҳумоюни фалаксо
Бардошт садо дабдабаи кӯс ба як бор. *Мушриф*

**2.** *маҷ.* овоза, шӯҳрат; ғулғула.

Дигар Азимуррум, ки ӯро Ҳирақл гуфтандӣ, чун дабдабаи ҷуди Ҳотам шунид, мутафаҳҳиси аҳбору мутаҷассиси аҳволи вай гашт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**3.** *маҷ.* тантана, ҳашамат, карруфар.

Шукӯҳу азамати Миср ва дабдабаву эҳтишоми халифа... ӯро маҷлуб сохта... *Носири Хисрав*

**ДАБИЛА** دبیله *тиб.* варами калон, ки асосан беранг буда, маддаи он дар бофтаҳои чуқуртари таги пӯст ҷамъ мешавад.

**ДАБИР** دبیر **1.** *таър.* мирзо, мунши, иншокунанда ва таҳриркунандаи мактубҳо ва ҳуҷҷатҳои давлатӣ.

Ҷавон гарчи шоҳи дабирон бувад,
Гаҳи ҷора мӯҳтоҷи пирон бувад. *Фирдавсӣ*

Агар вазир соҳибқалам набошад, асрори мулк пеши дабири худ ниҳад. *Аҳмади Дониш*

2\. *таър.* муҳосиб, ҳисобчӣ, ҳисобгир, дафтардори махсуси дарбор, ки ба ҳисобу китоби пул ва коғазҳои пулии давлат маъмур буд.

Шоҳ чандон гирифт гавҳару ганҷ,
Ки дабир омад аз шумор ба ранҷ. *Низомӣ*

3\. муаллим.

Шуд чашми падар ба рӯи ӯ шод,
Аз хона ба мактабаш фиристод,
Додаш ба дабири донишомӯз,
То ранҷ барад бар ӯ шабу рӯз. *Низомӣ*

◇ **дабири фалак** (ё **чарх, гардун**) *киноя аз* сайёраи Аторуд.

То кунам иншо ҷавоби ӯ, дабири чарх гуфт:
Бармадор аз чеҳраи андеша ҷилбоби ҳаё. *Ҷомӣ*

**ДАБИРИСТОН** دبیرستان **1.** мактаб, мактабхона.

Дар дабиристон бад-ин шӯхию тифлӣ лавҳи меҳр
Чун биёмӯзӣ, ки дар такрор бозӣ мекунӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Аз ин ҷиҳат дар дабиристони Низомия аз ҳамаи забонҳо таламмуз мекунанд. *Аҳмади Дониш*

2\. *таър.* дафтархона, мирзохона (дар даргоҳи подшоҳ).

**ДАБИРПЕША** دبیرپیشه дабир, мирзо, муншӣ.

Чунин гӯяд Носири Хисрав-ал-қабодиёнӣ-ул-марвазӣ, ки ман марде дабирпеша будам... ва ба корҳои девон машғул будам. *Носири Хисрав*

**ДАБИРӢ** دبیری амал ва машғулияти дабир.

**ДАБИСТОН** دبستان дабиристон, мактаб, мактабхона.

Суви душман омад чунон тозарӯй,
Ки тифл аз дабистон даромад ба кӯй. *Низомӣ*

Маро бар дабистони дӯшизагон
Супуранд чун барқ дар найситон. *Шоҳин*

**ДАБИҚӢ** دبیقی як навъ матои абрешимии нафис, ки ба Дабиқ ном *шаҳри Миср* нисбат медиҳанд.

Кунун тахти он боргаҳ гашт хурд,
Дабиқию дебошро бод бурд. *Низомӣ*

Абӯҳамзаи Бағдодӣ вақте дар масҷиди Рай пойтоба хост, касе дабиқӣ ба вай андохт. *Ҷомӣ*

**ДАБУР** *а.* دبور **1.** боде, ки аз тарафи ғарб мевазад.

Бод, к-он аз машриқ ояд, он сабост,
В-он ки аз мағриб — дабури бовафост. *Румӣ*

2\. *маҷ.* ғарб, мағриб.

Аз шимолу аз ҷанубу аз дабур
Боғҳо дорад арӯсиҳою сур. *Румӣ*

**ДАБУС** *а.* دبوس *ниг.* **даббус.**

**ДАБУҚА** دبوقه найанбон, найча, як навъ асбоби нафасии мусиқӣ.

**ДАБУҚАЗАН** دبوقه‌زن найнавоз, навозандаи найанбон.

Ман қаламронам, ӯ дабуқазан аст,
Кулаҳаш бин, ки лаъли куқаи ӯст,
Дасти ман ҳам зи пои ӯст, бале
Қалами ман ҳам аз дабуқаи ӯст. *Хоқонӣ*

**ДАВ** دو давиш, давидани босуръат.

Сутурон дар он об ҳангоми дав
Бибурданд з-аспони тозӣ гарав. *Ҳотифӣ*

◇ **дав кардан** дамидан(-и май дар хум, шир дар дег ва м. ин).

Дил кушода дор чун ҷоми шароб,
Сар гирифта чанд дар хум дав кунӣ? *Ҳофиз*

**ДАВАНД** دوند даванда, бидав, тезрафтор, тезтак, бодпой (сифати асп).

Зи зулф бар дили ман ваҳшати дигар мафизо,
Ки нест ҳоҷати қамчин задан ба аспи даванд. *Шоҳин*

**ДАВАНДА** دونده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **давидан; 2.** тезгард, бидав; чусту чолок.

Ин ҳар се мард мубориз буданд ва айёр ва давандаву таррор. *«Таърихи Наршахӣ»*

Модасаг доштам, даванда чу тир,
Бачае чанд дошт андар шир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАВАНДАГӢ** دوندگی **1.** тезгардӣ, тезрафторӣ, бодпоӣ.

Гоҳе ки ҳамчу бод шавам дар давандагӣ,
Барқи ситезакор наёбад зи ман нишон. *Сайидо*

2\. даводав, давуғеҷ, такудав.

**ДАВАРОН** *а.* دوران гардиш, даврзанӣ, чархзанӣ, гирдгардӣ, *мас.* ҳаракати чарх; **даварон кардан** гирд гаштан.

Ба ҳеҷ давр чунин тоҷбахш чашми фалак
Надид, агарчи басе кард гирди худ даварон.
*Убайди Зоконӣ*

◇ **даварони дам** гардиши хун дар бадан; **даварони сар** гаштани сар, чарх задани сар.

**ДАВАРОНӢ** دورانی: **даваронӣ кардан** давр задан, гирд гаштан.

Дил чу паргор ба ҳар сӯ даваронӣ мекард,
В-андар он доира саргаштаву побарҷо буд. *Ҳофиз*

**ДАВВОР** *а.* دوار даврзананда, гирдгарданда, чархзананда; **гунбади даввор** *киноя аз* осмон, фалак.

Шаб, ки бо ёри ман он турраи таррор гузашт,
Дуди оҳи дилам аз гунбади даввор гузашт.
*Ибни Ямин*

Аз садои сухани ишқ надидам хуштар
Ёдгоре, ки дар ин гунбади даввор бимонд. *Ҳофиз*

**ДАВЕТ** دویت давот, сиёҳидон.

Ва ин қаламро давет намебояд, ки худ ҷандон ки бинависӣ, мидод дорад. *«Таърихи Систон»*

**ДАВЕТГАР** دویت‌گر созандаи давотҳо, давотсоз.

Қай аз даветгари худ маро гузар бошад,
Ба хуни худ бидиҳам хат, давет гар бошад. *Сайфӣ*

**ДАВИДАН** دویدن **1.** тохтан, тез рафтан, тезу тунд роҳ гаштан.

Филҳол ба ёди он ҷамила
Барҷасту давид бо қабила. *Ҳилолӣ*

Амирзода низ саросема берун давид.
*Аҳмади Дониш*

2\. такудав, даводав, давуғеҷ кардан; 3. *маҷ.* тез рехтан, тез шоридан, бо суръат ҷорӣ шудан.

Аз ғояти сармо об аз чашми вай медавид. *Авфӣ*

◇ **ба сар давидан** бо рағбат коре кардан ё ба ҷое рафтан.

Аз дӯст як ишорат, аз мо ба сар давидан.
*Зарбулмасал*

**ДАВЛАТ** *а.* دولت **1.** мол, сарват, боигарӣ, дорой.

Маталаб, гар тавонгарӣ хоҳӣ,
Ҷуз қаноат, ки давлатест ҳанӣ. *Саъдӣ*

Дар давлати хубӣ ба гадоёни дари хеш
Лутфе бикун имрӯз, ки фардо натавон кард!
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** мамлакат.

Шукӯҳе дар оини давлат намонд,
Ба Тӯронзамин зебу зинат намонд. *Шоҳин*

**3.** ҳукумат, салтанат; ҳукмронӣ.

Бувад адл сармояи хисравӣ,
Зи адл аст бозуи давлат қавӣ. *Шодӣ*

Воқеан дар айёми давлати ӯ [амир Ҳайдар] аксар умаро ба мухолафат ва адоват бархостанд.
*Аҳмади Дониш*

**4.** ғалаба, зафар; **5.** *маҷ.* бахту саодат, иқбол; хушбахтӣ, толеи нек.

Мо ҳалоку ту ба дарвеш набинӣ, чӣ кунам,
Давлату бахт ба бозор харидан натавон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чун сар омад давлати шабҳои васл,
Бигзарад айёми ҳиҷрон низ ҳам. *Ҳофиз*

◇ **давлати бедор** *киноя аз* ёр.

Бо ту чун зулфат чӯ хуш бошад шаб овардан ба рӯз,
Қошки ин давлати бедор медидам ба хоб!
*Камоли Хуҷандӣ*

Саҳарам давлати бедор ба болин омад,
Гуфт: Бархез, ки он хисрави ширин омад. *Ҳофиз*

**давлати хобида** давлате, ки аз он фоида бурда намешавад; **аз давлати... дар сояи давлати...,** ба баракати..., ба шарафи..., бо ёрии...

Ҳофиз аз давлати ишқи ту Сулаймоне шуд,
Яъне аз васли туаш нест ба ҷуз бод ба даст. *Ҳофиз*

**ДАВЛАТАЙН** *а.* دولتین *шакли дугонаи* **давлат.**

Амир... ташхис миёни давлатайн натавонист кард.
*Аҳмади Дониш*

**ДАВЛАТКАДА** دولت‌کده *ниг.* **давлатхона.**

Ҷазбаи хоби Зулайхост ба Юсуф маълум,
Ки ба давлаткадаи Миср зи Канъон кашадаш. *Хоқонӣ*

**ДАВЛАТМАНД** دولتمند **1.** доро, бой, ғанӣ.

Маҷмӯи ӯзбакони ин билод дар як лозимомаде — тӯи давлатманде — иҷтимоъ доштанд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**2.** бахтиёр, хушбахт.

Чӣ давлатманд бошад остоне,
Ки бӯсад пои он сон дилситоне. *Ҷомӣ*

**ДАВЛАТПАНОҲ** دولت‌پناه бахтовар, саодатбахш.

Ёрони ҳамнишин ҳама аз ҳам ҷудо шуданд,
Моему остонаи давлатпаноҳи ту. *Ҳофиз*

**ДАВЛАТПАНОҲӢ** دولت‌پناهی: **давлатпаноҳӣ кардан** бахтиёр шудан, хушбахт шудан.

Ба ин шуғл давлатпаноҳӣ кунем,
Ҳамон мириву подшоҳӣ кунем. *Низомӣ*

**ДАВЛАТСАРО** دولتسرا *ниг.* **давлатхона.**

Бояд, ки изҳори фараҳ ва сурур кунӣ, ки ба давлатсарои амир меравӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Зудтар худро ба давлатсарои он азиз бирасон.
*Садри Зиё*

**ДАВЛАТХОНА** دولتخانه арк; боргоҳ, қаср, сарой.

Ба давлатхонаи аҳли карам раҳ нест соилро,
Қ-аз ин дарҳо даҳони шеру коми аждаҳо беҳтар.
*Сайидо*

Ин маблағ танга ба давлатхона равона кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ДАВЛАТХОҲ** دولتخواه хайрхоҳ, некхоҳ, талабгори хушбахтии касе.

Баъзе аз давлатхоҳон маслиҳат доданд, ки азимати Хӯқандро фасх намуда, болои Тошканд нахзат бояд фармуд. *Аҳмади Дониш*

**ДАВЛАТХОҲӢ** دولتخواهی некӯхоҳӣ, хайрхоҳӣ, талаби хушбахтӣ барои касе.

Элчӣ коре ба тариқи қасд ва амд накардааст, ки хилофи ҷонсупорӣ ва давлатхоҳӣ бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ДАВЛАТХУДОӢ** دولتخدائی соҳибдавлатӣ, давлатмандӣ, тавонгарӣ.

Ҳунар ҳар куҷо ёфт қадри тамом,
Ба давлатхудоӣ баровард ном. *Низомӣ*

**ДАВЛАТШИОР** دولتشعار он ки мақсадаш сарват ғун кардану бой шудан аст, ҳариси молу давлат.

Доштӣ он тоҷири давлатшиор
Сад қатори сор андар зери бор. *Рӯдакӣ*

**ДАВЛАТЬЁР** دولتیار бахтьёр, хушбахт; соҳибзафар, музаффар.

Ҷаҳонкушои ҷавон, бахтьёру давлатьёр,
Баландмартабаи тоҷбахши мулкситон...
*Убайди Зоконӣ*

**ДАВЛАТӢ** دولتی **1.** бадавлат, давлатманд.

Туро давлат, ӯро ҳунар ёвар аст,
Ҳунарманд бо давлатӣ дархур аст. *Низомӣ*

**2.** бахтьёр, хушбахт.

Бо давлатиён нишину бархез,
З-ин бахри гурезпой бигрез! *Низомӣ*

**3.** мансуб ба давлат 2, 3.

**ДАВО** *а.* دوا **1.** дору, дармон.

Зи фарши махмали аҳли карам пахлу тиҳӣ созам,
Гурезам аз давои ин ҳакимон, дардро монам. *Сайидо*

**даво кардан** табобат кардан, муолиҷа намудан.

Мардакеро чашмдард хост, пеши байторе рафт, то даво кунад. *Саъдӣ*

Дӯстон, имшаб давои ҷони маҳзунам кунед,
Бар сарам афсонае хонеду афсунам кунед. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* илоҷ, чора.

Худкардаро даво не, вовайлои пинҳонӣ!
*Зарбулмасал*

**ДАВОБ(Б)** *а.* دواب *ҷ.* **добба.**

Ба нутқ одамӣ беҳтар аст аз давоб,
Давоб аз ту беҳ, гар нагӯӣ савоб. *Саъдӣ*

Аз давоб нузул карда, дар сояи аспони хеш нишастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДАВОБДОР** دوابدار саис, аспбон.

Насирхон давобдори султон Ҳушанг буд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДАВОВИН** *a.* دواوين *ҷ.* девон.

На пеши ман давовин асту дафтар,
На Исоро ақоқир асту ҳован. (5) *Хоқонӣ*

**ДАВОГАР** دواگر давокунанда, табиб.

**ДАВОДАВ** دوادو давиш, давуғеҷ, давутоз (ба ҳар тараф ё паёпай); **давoдав гирифтан** а) тез рафтан; б) тез ҷорӣ шудан.

Ҳаданг аз ду ҷониб раворав гирифт,
Ба рӯи замин хун давoдав гирифт. *Шодӣ*

**ДАВОИР** *a.* دوائر *ҷ.* доира I.

Нуқтае з-ин давоири пуркор
Нест берун зи даври ин паргор. (1) *Ҷомӣ*

**ДАВОЛ** I||**ДУВОЛ** I دوال **1.** тасмаи чармин (барои борбандӣ, миёнбанди узангуи асп ва ғ.).

Гирифтам даволи камарбанди ӯй,
Бияфшордам сахт пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

Бигсаст чун зимоми сари риштан ҳаёт,
Даст аз даволи маҳмили ту нагсалам ҳанӯз. *Ҷомӣ*

**даволи камар** тасмаи миёнбандӣ, камарбанди чармин.

Ба гуштӣ гирифтан ниҳоданд сар,
Гирифтанд ҳар ду даволи камар. *Фирдавсӣ*

**даволи рикоб** тасмаи узангу.

Чун пой бар рикоб ниҳод, даволи рикобаш бигусаст. «*Таърихи Табарӣ*»

Басо гардани сахту кемухту чарм,
Ки шуд чун даволи рикоби ту нарм. *Низомӣ*

**2.** тасмаи чармини ғафс, ки бо он нақора менавозанд.

Комрон-мирзо дар Огра нузул намуда, табли подшоҳӣ ба даволи мухолафат ошкоро зад. «*Таърихи Фаришта*»

**давол задан** нақора навохтан.

Инак имрӯз баъди чандин сол
Ҳама бар кӯси ӯ занад давол. *Низомӣ*

**ДАВОЛ** II||**ДУВОЛ** II دوال ҳила, макр, фиреб, қаллобӣ.

**ДАВОЛАК||ДУВОЛАК** دوالک **1.** даволча, тасмача; тасмаи

**ДАВОМ** *a.* دوام **1.** ҳамешагӣ, доимӣ, давомнок, бардавом, дуру дароз.

Дар базми давр як-ду қадаҳ даркашу бирав,
Яъне тамаъ мадор висоли давомро. *Ҳофиз*

**2.** сабот, пойдорӣ, мустаҳкамӣ.

Давоми мамлакати эшон ба сабаби адл буда. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ҳаргиз намирад он, ки дилаш зинда шуд ба ишқ,
Сабт аст бар ҷаридаи олам давоми мо. *Ҳофиз*

**ДАВОН(И)ДАН** دواندن||دوانيدن шитобон равон кардан.

Ғуломеро ба русто давониданд, то намак орад. *Саъдӣ*

Сад нома фиристодаму он шоҳи саворон
Пайке надавониду саломе нафиристод. *Ҳофиз*

**ДАВОНИҚ** *a.* دوانق *ҷ.* донақ.

Ба давониқ музояқа оғоз ниҳода, аз муқтазои лаҷоҷ ва инодӣ аҳли сиёқ сари мӯе таҷовуз ҷоиз намедошт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ДАВОР||ДУВОР** *a.* دوار **1.** гардиш, чархзанӣ, даврзанӣ.

З-интизороти Шамси Табрезӣ
Тиру Ноҳиду Маҳ давор кунад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** гаштани сар, чарх задани сар (ба сабаби ягон касалӣ); **3.** *маҷ.* марказ.

Илтимос карданд, ки мустаин ба мақарри хилофат — давори мамлакати худ муроҷиат намояд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ДАВОСАНҶ** دواسنج шифоёб, давопазир.

Мақсуди вай он ки он ғаму ранҷ
Гардад зи давогарон давосанҷ. *Ҷомӣ*

**ДАВОТ** *a.* دوات сиёҳидон.

Давот, эй писар, олати давлат аст,
Бад-ӯ давлати тундро ром кун. *Адиб Собир*

Ҳорунаррашид давоту қалам талабиду ба дасти худ ин суханҳоро бинавишт. «*Ахлоқи Муҳсинӣ*»

**ДАВОТДОР** دواتدار *таър.* сиёҳидонбардор, қаламдонбардор, шахси маъмури дарбори феодалон, ки вазифааш

**ДАРЬЁВАШ** دریاوش дарьёмонанд, монанди баҳр.

*Ба мавҷ омад дили дарьёвашам боз,*
*Ба авҷи осмон шуд гавҳарандоз. Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАРЬЁГУДОЗ** دریاگداز дарьёсӯз, сӯзон.

Аз саҳму аз сиёсати дарьёгудози ту
Бар гурги деза пӯст бидаррад саги шубон. *Сӯзанӣ*

**ДАРЬЁГУЗОР** دریاگذار дарьёгузар, аз дарьё ба осонӣ гузаранда (сифати асп).

Тозӣ аспони порсипарвард,
Ҳама дарьёгузору кӯҳнавард. *Низомӣ*

Париваш маҳе бар наванде сувор,
Ба зераш яке бӯри дарьёгузор. *Хоҷу*

**ДАРЬЁДАРУН** دریادرون *киноя аз* пурдон, ба ғоят доно, донишманди бузург.

Ба андак умр шуд дарьёдаруне,
Ба ҳар фан-дар, ки гуфтӣ зуфунуне. *Низомӣ*

**ДАРЬЁДИЛ** دریادل *киноя аз* ҷавонмард, олиҳиммат, сахӣ.

Рӯзе, ки ба фатҳи Ганҷа омад,
Дарьёдилу шерпанҷа омад. *Ҳилолӣ*

Намегардад садои ҷуд аз аҳли карам берун,
Намеояд аз ин дарьёдилон умрест нам берун. *Сайидо*

**ДАРЬЁДИЛӢ** دریادلی ҷавонмардӣ, олиҳимматӣ, сахигӣ.

*Хомони раҳнарафта чӣ донанд завқи ишқ?*
*Дарьёдилӣ биҷӯю далерӣ, саромадӣ. Ҳофиз*

**ДАРЬЁЗИДАН** دریازیدن 1. дароз кардан, ёзондан ба сӯи чизе.

Чангу дандон чу гурба дарьёзад,
Мушро гурба ҳеч нанвозад. *Саноӣ*

2. қад ёзондан, қад дароз кардан, қад рост кардан.

Се савор аз муборизони эшон дар баробари амир афтоданд, амир дарьёзид ва якеро амуди бистманӣ бар сина зад, ки ситонаш бихобонид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ДАРЬЁКАНОР** درياکنار канори дарьё, соҳили баҳр.

Ба шаҳре даромад зи дарьёканор,
*Бузурге дар он ноҳия шаҳриёр. Саъдӣ*

**ДАРЬЁКАШ** دریاکش касе, ки шароби бисьёр менӯшаду дер маст мешавад, дарьёдамкаш, бисьёр шаробхӯр, ҳамеша майнӯш, ҳамеша маст.

Маро з-арбаини муғон чун напурсӣ,
Ки чил субҳ дар муғсаро мегурезам,
Ба инсоф дарьёкашонанд он ҷо,
Зи ҷаври наҳанги ано мегурезам. *Хоқонӣ*

Хуми бода агарат ҳаст, биёр, эй соқӣ,
Дили дарьёкаши моро чӣ сари ҷоми сабӯст? *Ибни Ямин*

**ДАРЬЁКАШӢ** دریاکشی шаробхӯрии бисьёр, майзадагӣ.

Қуръаи дарьёкашӣ бар номи ман
Аз хати килки қазо афтодааст. *Туғрал*

**ДАРЬЁНАВОЛ** دریانوال ҷавонмард, олиҳиммат, сахӣ.

Хабардор шуд шоҳи дарьёнавол
Зи сахтии айёму тангии сол. *Ҳотифӣ*

Рустами Достон ба ишорати шоҳи дарьёнавол ба Эрониён мулҳақ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДАРЬЁНИШИН** دریانشین савори киштӣ, киштинишин.

Дидаи дарьёнишинон рӯзу шаб бо ноҳудост,
Қори ман дар киштии тан бо худо афтодааст. *Сайидо*

**дарьёфт** دریافت *асоси замони гузаштаи* **дарьёфтан.**

**ДАРЬЁФТ** دریافت 1. ба даст даровардан, ҳосил кардан.

Ва мардум ба дарьёфти он ҷон мекананд. *Аҳмади Дониш*

*Мояи хурсандиам дар он ҷо дарьёфти сӯҳбати фараҳафзои вай буд. Садри Зиё*

2. идрок, фаҳмиш, фаҳм, сарфаҳм рафтан.

Эй малик, дарьёфти одамӣ кори душвор аст. *«Нигори дониш»*

... Амсоли мо фақиронро ба тариқи завқ дарьёфти ин маонӣ нест. *Ҷомӣ*

**дарьёфт кардан** фаҳмидан, маълум кардан.

**ДАРЬЁФТАГӢ** دریافتگی ақл, фаҳм, фаросат.

Додгар шоҳе, к-аз донишу дарьёфтагӣ
Сухане бар дилаш аз мулки муаммо нашавад. *Манучеҳрӣ*

**ДАРЬЁФТАН** دریافتن 1. ёфтан, ба даст даровардан.

Дар он марз, к-ин пири ҳушьёр буд,
Яке марзбони ситамгор буд,
Ки ҳар нотавонро, ки дарьёфтӣ,
Ба сарпанҷагӣ панҷа бартофтӣ. *Саъдӣ*

2. дарк кардан, фаҳмидан, пай бурдан; шинохтан; хабар ёфтан, бохабар шудан, огоҳ шудан.

Ид шуд, эй шайх, манъи бода аз тақсири туст,
Ҳар кӣ дарьёбад туро имрӯз, домангири туст. *Мушфиқӣ*

Ғаври корҳо, чунон ки ҳаст, бидонад ва ҳақиқат ва ботини ҳар чизро дарьёбад. *Аҳмади Дониш*

3. ғанимат донистан, ғанимат шумурдан.

Замони хушдилӣ дарьёб, дарьёб,
Ки доим дар садаф гавҳар набошад. *Ҳофиз*

Сармояи умр бас азиз аст,
Дарьёб, ки ин нафас азиз аст. *Ҳилолӣ*

4. мадад кардан, ёрмандӣ расондан; наҷот додан, раҳондан (аз ҳолати ногуворе).

Рафтам аз даст, мани бесару поро дарьёб!
Подшоҳӣ, зи сари лутф гадоро дарьёб! *Камоли Хуҷандӣ*

Дарьёб, ки рафт кораш аз даст,
Бишкаст ба хок тираш аз шаст. *Шоҳин*

**дил(ро) дарьёфтан** дилҷӯӣ кардан, ҳолпурсӣ намудан; тасаллӣ додан, лутфу марҳамат кардан.

Дар кӯи ниёз ҳар дилеро дарьёб,
Дар кӯи ҳузур муқбилеро дарьёб,
Сад Каъбаи обу гил ба як дил нарасад,
Каъба чӣ равӣ, бирав, дилеро дарьёб! *Хайём*

**ДАРЬЁЧА** دریاچه рӯд, наҳр.

Зи дарьёчаи Ганг то оби Синд
Шудандаш забун тоҷдорони Ҳинд. *Ҳотифӣ*

**ДАРЬЁШУКӮҲ** دریاشکوه босалобат, пуршукӯҳ.

Ба қалб-андарун шоҳи дарьёшукӯҳ
Сипаҳ кард бар гирди дарьё чу кӯҳ. *Низомӣ*

Ҳукми хони дарьёшукӯҳ ҷараён ёфт. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ДАРЬЁЙ** دریائی **1.** мансуб ба дарьё; **2.** баҳрчӣ, маллоҳ.

Зи ногаҳ ба расми ҳавохоҳие
Даровард дарьёие моҳие. *Ҷомӣ*

Рӯи зоҳид накунад орзуи чашми тарам,
Майли хушкӣ накунад мардуми дарьёиро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ДАРЬЁҶӮШ** دریاجوش он чӣ монанди дарьё ҷӯшону хурӯшон аст, пурҷӯш, пурҷӯшу хурӯш.

Ӯ аз шунидани ин хабар оташи ғазаб муштаил сохта, бо сипоҳи дарьёҷӯш кӯч бар кӯч равон гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАРЬЮЗ||ДАРЬЮЗА||ДАРВЕЗ||ДАРВЕЗА** دریوز || دریوزه || درویز || درویزه **1.** гадой, садақаталабӣ, соилӣ.

Кунун, эй ғалтабон, з-ин дар бад-он дар
Ҳамерав чун гадоён ту ба дарьюз. *Сӯзанӣ*

Ҳар як... сар ба гадоӣ бараҳна карда даст ба дарьюза дар пеши якдигар дароз мекарданд. *«Фатҳнома»*

**дарьюза кардан** гадоӣ кардан, соилӣ намудан, садақаталабӣ кардан.

Ҳар бор, ки бар рӯят афтад назари покам,
Дарьюза кунад хуршед ҳар дам назаре аз ман. *Исмат*

Нуре аз пешонии соҳибдилон дарьюза кун,
Шамъи худро мебарӣ дилмурда з-ин маҳфил чаро? *Соиб*

**2.** гадо, соил.

Гаҳ-гаҳ назаре бозмадор аз мани дилреш,
Чун мунъими бахшанда ба дарьюзаи дарвеш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАРЬЮЗАГАР||ДАРВЕЗАГАР** دریوزه گر || درویزه گر гадо, соил.

Шикамҳо фитод аз паи хушку тар,
Чу анбони дарьюзагар дар ба дар. *Ҳотифӣ*

Надорад хонаи дарвезагар занҷиру дарбанде,
Гиреҳ чун ғунча бар пешонии соил намебошад. *Сайидо*

**ДАРЬЮЗАГАРӢ||ДАРВЕЗАГАРӢ** دریوزه گری || درویزه گری гадоӣ, соилӣ; **дарьюзагарӣ кардан** гадоӣ кардан.

Нобиное буд, дар бизад, ки дарьюзагарӣ кардӣ ва гирди дарҳо гаштӣ. *«Хористон»*

**ДАРҒАМ** درغم **1.** *мус.* навое аз мусиқӣ, ки гӯё ғамзидо ва дилкушо будааст.

Чунон мустағриқам дар ғам, ки мутриб
Агар дарғам сарояд, ғам фазояд. *Шамси Табрезӣ*

**2.** номи рӯдест, ки аз дарьёи Зарафшон бароварда шудааст ва қисми калони шаҳри Самарқанд ва районҳои атроф ба воситаи он бо об таъмин мешавад; **3.** номи баъзе маҳалхое, ки дар канори ин рӯд воқеанд.

**ДАРҒАМӢ** درغمی **1.** мансуб ба Дарғам 2, 3; **2.** сокини Дарғам, аҳли маҳалли Дарғам; **3.** шароби хуб, ки дар Дарғам, ки то ҳол токзорҳои бисьёр дорад, тайёр мекарданд.

Хуррам бувад ҳамеша бад-ин вақт одамӣ,
Бо бонги зеру баму қиҳфи дарғамӣ. *Манучеҳрӣ*

Шароби дарғамӣ аз ҷоми шомӣ,
Ба шодӣ нӯш кун аз бом то шом. *Сӯзанӣ*

**ДАРӢ** I دری мансуб ба дар I.

**ДАРӢ** II دری мансуб ба дар II; **кабки дарӣ** навъе аз кабки кӯҳӣ.

Чу кабки дарӣ боз мурғ аст, лекин
Хатар нест бо боз кабки дариро. *Носири Хисрав*

Гул зи акси оразат афканда худро андар об
В-аз хиромат омада кабки дариро по ба санг.
*Мушфиқӣ*

**ДАРӢ** III دری номи забони форсию тоҷикии адабӣ, ки баъд аз забони паҳлавӣ аз асрҳои VIII—IX сар карда дар вилоятҳои Бухоро, Самарқанд, Хуросон ва Балх нашъунамо ёфт ва дар давраҳои баъд ба дигар сарзаминҳо паҳн шуда асос ва намунаи забони адабии форсӣ гардид. Беҳтарин намунаҳои ин забон асарҳои адибони асрҳои X—XI ҳамчун Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Балъамӣ, Сино ва дигарон ҳисоб шуда, дар даврҳои баъдина устодони каломи бадеӣ монанди Саъдӣ, Ҳофиз, Ҷомӣ ва дигарон низ забони худро забони дарӣ номидаанд.

Дариву тозиву туркӣ бигӯяд
Ба алфозе, ки занг аз дил бишӯяд.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дид маро гирифта лаб оташи порсӣ зи таб,
Нутқи ман оби тозиён бурда ба нуктаи дарӣ. *Хоқонӣ*

Зи шеъри дилкаши Ҳофиз касе бувад огоҳ,
Ки лутфи табъу сухан гуфтани дарӣ донад. *Ҳофиз*

**лафзи (ё алфози) дарӣ** забони дарӣ.

Ба лафзи дарӣ ҳар чӣ бар ақл тофт,
Ба юнонӣ алфоз аз ӯ нақл ёфт. *Ҷомӣ*

**ДАРҚ||ДАРҚА** *а.* درق || درقه зиреҳ, ҷавшан; сипари чармин.

То ба сӯфор дар замин шуд ғарқ,
Пеши тире чунин чи диръу чи дарқ. *Низомӣ*

Гашта аз тири ҳаданг андар кафи мардон ба ҷанг
Дарқаҳо чун коғази омоҷи султон пурсуқуб.
*Фаррухӣ*

**дарқаи гург** сипаре, ки аз пӯсти гург дуруст мекарданд.

Бияфганд найза, камон баргирифт,
Яке дарқаи гург бар сар гирифт. *Фирдавсӣ*

**ДАРҲАМ** درهم **1.** печида, ба ҳам печида, печу тобхӯрда, тобдор; муҷаъад.

Қасе, к-ӯ бастаи зулфат набошад,
Чу зулфат дарҳаму зеру забар бод! *Ҳофиз*

**дарҳам задан** печу тоб додан, печонидан, ҳалқавор печондан.

Бар гӯшаи орази чу кофур
Дарҳам зада зулфи анбариро. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* чигил, печ дар печ; мураккаб, бе сару нӯг, бесомон, мушкил, душвор.

Дарҳам шудаст кораму дар гетӣ
Қори кӣ дидай, ки фароҳам шуд? *Хоқонӣ*

Агар кори ту дарҳам, корсозем,
Надорӣ гар касе, бекаснавозем. *Нозим*

**3.** якҷоя, бо ҳам омехта; пай дар ҳам, болои ҳам.

Шеърашро дар девони Анварӣ ёфтанд, малик фармуд, то бизанандаш ва нафй кунанд, то чандин дурӯғ дарҳам чаро гуфт. *Саъдӣ*

Аз зарбати сиккаам ба дирҳам
Сим аст даруни санг дарҳам. *Шоҳин*

**дарҳам омехтан** бо ҳам омехтан, махлут кардан; якҷоя кардан.

Силоҳ аз тану хай зи рух рехтанд,
Ба доду ситад дарҳам омехтанд. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* мушавваш, парешон, ошуфта; ғамгин.

Зан канизакро пажӯлида бидид,
Дарҳаму ошуфтаву дангу марид. *Румӣ*

Султон аз шунидани ин хабари кулфатасар андӯҳнок ва дарҳам шуд. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **дарҳам-барҳам** бетартиб, бесару сомон; **дарҳам афгандан** дарафтодан, часпу талош кардан.

Шер бо шер дарҳам афгананд,
Гӯри Баҳроми Гӯр меканданд. *Низомӣ*

**дарҳам уфтодан** зеру забар шудан, тагу рӯ шудан.

Навфал манам, он ки ҳафт торам
Аз ваҳми ман уфтода дарҳам. *Шоҳин*

**дарҳам шикастан** зада шикастан, аз як сар зада шикастан.

В-ар дасти ман ба чарх расидӣ, чунонки оҳ,
Банд аз тилисми ӯ ҳама дарҳам шикастаме.
*Хоқонӣ*

**ДАРҲАМОМЕЗА** درهم‌آمیزه бо ҳам омехташуда, ба ҳам пайваста.

Гирд карда басе суханреза,
Неку бад хира дарҳамомеза. *Саноӣ*

**ДАРҲОЛ** درحال зуд, дарҳав, фавран, ҳамон дам.

Хоҷа чун бар ин вуқуф ёфт, аз хатар андешид, дарҳол ҷавобе мухтасар... бар қафои варақ навишт. *Саъдӣ*

Савдо, ки агар гуноҳи камтар дорад,
Дарҳол гуноҳи дигаре бардорад. *Савдо*

**ДАРҶ** *а.* درج **1.** матлаби навишташуда; нома, мактуб; коғаз; **дарҷ навиштан** нома навиштан.

Навиштанд дарҷе ба султони Миср,
Ки, эй бартарин тоҷдорони Миср... *Хотифӣ*

**2.** дохил, шомил, даровардашуда.

Шукӯҳи тоҷи султонӣ, ки бими ҷон дар ӯ дарҷ аст,
Кулоҳе дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад.
*Ҳофиз*

Номи духтари подшоҳ ва домодаш дар он дарҷ бошад ба тариқи мувашшаҳ. *Аҳмади Дониш*

**дарҷ кардан** (ё **намудан**) даровардан, баён кардани ягон матлаб дар мактуб ё китоб; дохил кардан, гунҷондан, ҷойгир кардан.

Гӯ макун дарди дили ман котиб андар нома дарҷ,
Тоқати ин бор набвад ҳомили мактубро. *Ҷомӣ*

Дар нома чиҳо намудаӣ дарҷ?
Бас сарзанише, ки кардаӣ харҷ. *Шоҳин*

◇ **дарҷи** *чизе* **дарнаваштан** (ё **дарнавиштан**) *киноя аз* тарки чизе кардан.

Қасеро, ки дарҷи тамаъ дарнавишт,
Набояд ба кас абду ходим навишт. *Саъдӣ*

**ДАС||ДЕС** دس||دیس шабеҳ, монанд, мисл, ҳамто.

Агарчи дар вафо бешинбҳию дес,
Намедонӣ ту қадри ман дизандес. *Рӯдакӣ*

**ДАСАМ** *а.* دسم равған, чарбӣ.

**ДАСИСА** *а.* دسیسه макру ҳилаи пинҳонӣ, душмании пинҳонӣ.

**ДАСТ** دست **1.** узви бадани инсон аз шона то нӯги ангуштон; каф ва панҷаи даст.

Бад нохӯрем бода, ки мастонем,
В-аз дасти некувон май бистонем. *Рӯдакӣ*

Зулфи мушкинат ҷудо машшота гар аз шона кард,
Дасти он машшота мебояд ҷудо аз шона кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* паҳлӯ, ҷанб, тараф.

Нишондаш ба як дасти худ номвар,
Ба дасти дигар номвар Золи Зар. *Фирдавсӣ*

Нахустин кӯй, ки ба дасти чап [аст], онро кӯи Риндон хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** *маҷ.* бартарӣ; забардастӣ; ғалаба.

Эй ба ҳиммат бар офтобат даст,
Осмон бо улувви қадри ту паст. *Анварӣ*

Якдигарро биёзмоем, то даст киро бувад ва кӣ аз пой дарояд. *Авфӣ*

**4.** *маҷ.* мансаб, амал, рутба.

Малик бо дили хеш дар гуфтугӯ,
Ки дасти вазорат сипорам бад-ӯ. *Саъдӣ*

Бартар накашад қадри туро дасти вазорат,
Афзун накунад саъи самар соҳати ямро. *Анварӣ*

**5.** бор, мартаба, карат, дафъа.

Як имшаб бикӯшем дасти пасин,
Кӣ донад, ки дидор бошад ҷуз ин. *Фирдавсӣ*

Назар кардам зи рӯи таҷрибат, ҳаст
Хӯришҳои ҷаҳон чун хориши даст,
Ба аввал д а с т чун хориш хуш афтад,
Ба охир д а с т дар даст оташ афтад. *Низомӣ*

**6.** навбат (дар қиморбозӣ).

Ман гирифтам, ки қимор аз ҳама бурдӣ, лекин
Дасти охир ҳама андохта мебояд рафт. *Соиб*

**7.** *маҷ.* қабил, тавр, хел, навъ.

Ман агар дастзанонам, на аз ин даст занонам,
На аз инам, на аз онам, ман аз он шаҳри калонам.
*Шамси Табрезӣ*

Дорӣ аз он ду соид пурсим остинҳо,
Аз дилбарон кӣ дорад з-ин даст дасткорӣ?
*Камоли Хуҷандӣ*

**8.** *маҷ.* ҳолу аҳвол, вазъ.

Ҷавобаш дод, гуфташ: Эй накӯкор,
Бирав, аз дасти Лайлӣ шав хабардор! *Мулҳам*

**9.** *нумератив* маҷмӯи чизҳои якҷинса, мас. як даст либос, яъне як сару по либос, аз каллапӯш сар карда то пойафзор.

Даҳ даст ҷомаи Кисро ёфтанд аз ҳарири чинӣ, ҳама то шалворбанд мурассаъ буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хоҳӣ, ки рост гардад пушти дутои ман,
Як даст хилъатам деҳ, як даст ҷорпой.
*Камоли Хуҷандӣ*

Канизе фиристоду як тан ғулом,
Яке даст ҷома, яке хон таом. *Ҷомӣ*

◇ **дасти кушод** *киноя аз* саховатмандӣ.

Суви хеш, гӯ, бухлро раҳ мадеҳ,
Ки дасти кушод аст аз баста беҳ. *Ҷомӣ*

**дасти Мӯсо** (ё **Калим**) дасти Мӯсо, ки гӯё сиёҳпӯст буд ва дар пеши Фиръавн даст дар бағал андохта

берун мебаровард, аз он нур зоҳир мешуд; *кинояаз* офтоб.

Ҷоми фиръавнӣ андар ор, ки субҳ
Дасти Мӯсо барорад аз кӯҳсор. *Хоқонӣ*

**дасти расо** *киноя аз* имконият, тавоноӣ, қудрат.

Орзу дорам, ки исорат кунам чун Сайидо,
Ё киромулакрамин, дасти расое деҳ маро! *Сайидо*

**дасти танг** тангдастӣ, нодорӣ, фақирӣ, бечорагӣ.

Ба гӯш омадаш дар шаби тираранг,
Ки шахсе ҳаме нолад аз дасти танг. *Саъдӣ*

Муштзанеро ҳикоят кунанд, ки аз даҳри мухолиф ба фиғон омада буд ва ҳалқи фарох аз дасти танг ба ҷон расида. *Саъдӣ*

**дасти хуш** (*инчунин* **дастхуш**) а) зердаст, забун; б) бозича.

Дар манзили ғам фиканда мафраш моем,
Ҳам дида пуробу дил пуроташ моем,
Олам чу ситам кунад, ситамкаш моем,
Дасти хуши рӯзгори нохаш моем. *Рӯдакӣ*
Поинталаби хасон чӣ бошӣ?
Дасти хуши нокасон чӣ бошӣ? *Низомӣ*

**дасти чарб** имдод, ёрӣ; лутфу марҳамат.

Макаш миннат зи дасти чарби ин сангиндилон,
Соиб,
Ки равған мекашанд аз донаи реги равон савдо.
*Соиб*

**дасти чинор** *киноя аз* барги чинор, ки ба панҷаи инсон монанд аст.

Бас ки ба айшу нашот каф зада бар якдигар,
Қард зи борон ба боғ обила дасти чинор.
*Бадри Чочӣ*

**як даст** а) тамоман, сар то по, як қалам.

Боли нафасҳо як қалам сарфи афсуни шафаққатфурӯшӣ ва андешаҳо як даст маҳви одоби ихлоскӯшӣ. *Бедил*

б) як хел, як сон, як зайл.

Нуқтаи пасту баланде нест моро дар сухан,
Гуфтугӯ як даст монанди қалам дорем мо.
*Муфиди Балхӣ*

**даст ба** (*ё* **бар**) **дил** оҷизу нотавон.

Чӣ сулаймонӣ аст, эй ғофил,
Дона гирӣ зи мӯри даст ба дил? *Бедил*

Он яке тоҷ бар сару мағрур,
В-ин дигар даст бар дилу маъзур. *Бедил*

**даст ба** (*ё* **бар**) **сар** фарьёду фиғонкунон, моту мабҳут; мутаҳайир; ноумедона.

Мискин падараш зи роҳи дигар
Шуд сӯи қабила даст бар сар. *Шоҳин*

**аз дасти ...** аз ҷаври..., аз ситами..., аз бедоди..., аз ҷафои...

Ҳоли дарди худ муҳиб ҳаргиз нагӯяд бо табиб,
Сахт бедардӣ бувад нолидан аз дасти ҳабиб!
*Камоли Хуҷандӣ*

Матъуни ҷаҳон шудам зи дастат,
Дар гӯша ниҳон шудам зи дастат. *Шоҳин*

**ба дасти...** дар ихтиёри..., дар тасаррӯфи...

Ёраш, ки ба дасти дигарон аст,
Ин бор бар ӯ басе гарон аст. *Ҷомӣ*

**даст афгандан** *аз чизе ниг.* **даст аз домани** *чизе* **гусастан; даст афшондан** рад кардан, ба эътибор нагирифтан.

Подшоҳ даст афшонд ва пой бар замин зад.
*Аҳмади Дониш*

**даст** *аз* (*ё бар*) *чизе* **афшондан** аз баҳри чизе гузаштан, тарк кардан.

Гарчи маънӣ бар ин тараф рондам,
Даст бар подшоҳӣ афшондам... *Низомӣ*

Фақир ҳамчунон хунук бар ҷо монда ва даст бар асбоби шуур афшонда. *Бедил*

**даст баланд намудан** *киноя аз* забардаст гардонидан, тавоно кардан.

Ҳоло ки намудааст тақдир
Дасти ту баланду дасти мо зер... *Савдо*

**даст бардоштан** (*ё* **боздоштан**) даст аз чизе кашидан, худдорӣ кардан; тавба намудан.

Осӣ, ки даст бардорад, беҳ аз обид, ки дар сар дорад. *Саъдӣ*

Ҳарчанд Дониёл ӯро аз ин феъли номаҳмуд манъ фармуд, даст боз надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**даст баркушодан** ҳуҷум кардан.

Ду сарҳанги ғаддор чун пили маст
Бар он пилтан баркушоданд даст. *Низомӣ*

**даст баровардан** *ба* (*ё дар*) *чизе* ба чизе иқдом намудан.

Он дам ки ту дар куштани ман даст барорӣ,
Халқе ҳама сӯи ману ман сӯи ту бошам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чун сӯфиён ба ҳолати рақсанд дар симоъ,
Мо низ ҳам ба шаъбада дасте бароварем. *Ҳофиз*

**даст боздоштан** *ниг.* **даст бардоштан; даст будан** *бар чизе* қодир ва тавоно будан, ғолиб шудан.

...Яке гуфт: Шаҳри мӯҳкаме дорем ва касеро бар он даст нест, чун аз даст бидиҳем? *«Фатҳнома»*

**даст бурдан** *аз касе, чизе* бартарӣ доштан; пешдастӣ кардан, пеш гузаштан аз касе.

Таковар павандони чун пили маст
Ба пӯя зи боди сабо бурда даст. *Хоҷу*

Темур дод қавме чупонро шикаст,
Бибурд аз Сикандар дар он кор даст. *Ҳотифӣ*

**даст бурдан** *ба чизе* даст дароз кардан ба чизе.

Шайх молид дасту пеш нишаст,
Бурд аввал ба нону ҳалво даст. *Ҷомӣ*

**даст вогирифтан** *аз чизе* тарки чизе кардан, аз чизе даст кашидан.

Чунон дар мағзи ҷонаш ҷо гирифтаст,
Ки даст аз дину дониш вогирифтаст. *Ҷомӣ*

**(пушти) даст газидан** афсӯс хӯрдан, ҳасрату надомат кардан, пушаймон шудан.

Азбаски даст мегазаму оҳ мекашам,
Оташ задам чу гул ба тани лаҳт-лахти хеш.
*Ҳофиз*

На рӯзаш буд хӯрду на ба шаб хоб,
Газида пушти даст андар тафу тоб.
*Бадрии Кашмирӣ*

**даст гарав кардан** *киноя аз* мудохила кардан, даст задан ба коре.

Макун дар миён дасти худро гарав
Ба чизе, ки гӯянд: Бигзору рав. *Ҷомӣ*

**даст гирифтан** а) *киноя аз* дастгирӣ кардан, ёрӣ расондан, мадад кардан.

Туро банда шудастам, банда бипзир,
В-аз ин сахтӣ яке раҳ дасти ман гир.
*Фахриддини Гургонӣ*

Гуфтамаш: Гаҳ-гаҳ ба сарвақти вафодорон хиром,
Куштагонро рӯҳ бахшу хастагонро даст гир. *Исмат*

б) *киноя аз* суд доштан, фоида кардан.

Дар он ҳол фурсати тадорук фавт шуда ва ҳасрату надомат даст нагирад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**даст даровардан** *ба чизе* даст расондан, бо даст гирифтан ё оғӯш кардан.

Мастию гардане чу сурохӣ кашидаӣ,
Хуш он, ки дасти хеш дарорам ба гарданат. *Ҳилолӣ*

**дароз гаштани даст** *киноя аз* бартарӣ ва имконият пайдо шудан; ғолиб шудан.

Дасти сапедҷомагон дароз гашт ва ғалаба карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**даст додан** а) ҳосил шудан; муяссар шудан.

Гар даст диҳад зи мағзи гандум ноне,
В-аз май ду мане, зи гӯспанде роне,
Бо дилбараке нишаста дар вайроне,
Айшест, ки нест ҳадди ҳар султоне. *Хайём*

Чун ду-се фатҳи мутаоқиб аз ғайри ҷангу ҷидол амирро даст дод, нахвати фиръавнӣ ба димоғи ӯ роҳ ёфт. *Аҳмади Дониш*

б) ихтиёр додан, имконият додан.

Ба ҳеҷ ҳол ман хоҷаро дасти он нахоҳам дод, ки чунин чокаронро фурӯ хӯрад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Бебаргӣ ба ғоят бирасид ва чандон даст намедод, ки пираҳане сӯи худ бидӯзам. *Авфӣ*

в) воқеъ шудан, рӯй додан; ба амал омадан.

Фақирро аз ин меҳрубонӣ ва илтифоти бениҳоят ва беғоят хиҷолат ва шармандагии ғарибе даст дод. *Восифӣ*

Мӯҳтарамро аз фарсудагии ин тахайюлот кароҳат даст дода буд. *Садри Зиё*

**даст додани осудагӣ** муяссар шудани осудагӣ, осоиш ёфтан.

[Шералӣ] гуфт: Аслан ғазо ин аст, ки суннӣ мақтул шавад, то моро осудагӣ даст диҳад. *Аҳмади Дониш*

**даст доштан** *аз касе, чизе* а) даст кашидан аз касе ё чизе; худдорӣ кардан.

Сар макаш аз хидмати равшандилон,
Даст мадор аз камари муқбилон. *Низомӣ*

Даст аз талаб надорам, то коми ман барояд,
Ё ҷон расад ба ҷонон, ё ҷон зи тан барояд. *Ҳофиз*

б) кордор нашудан ба касе ё чизе, ба холи худ гузоштан.

Шабе дар биёбони Макка аз бехобӣ пои рафтанам намонд, сар биниходам ва шутурбонро гуфтам: Даст аз ман бидор! *Саъдӣ*

**даст доштан** *дар коре* огоҳ будан, хабардор будан, маҳорат доштан дар коре.

Яке дар ҳуҷум андаке даст дошт,
Валек аз такаббур сари маст дошт. *Саъдӣ*

**даст дар пеш доштан** а) иззату икром кардан, таъзим намудан.

Гуфт: Хомӯш, ки ҳар кас ки ҷамоле дорад,
Ҳар куҷо пой ниҳад, даст бидорандаш пеш. *Саъдӣ*

б) манъ кардан.

Ғазаб даст дар хуни дарвеш дошт,
Валекин сукун даст дар пеш дошт. *Саъдӣ*

**даст ёфтан** *бар касе, чизе* а) ғолиб омадан, зафар ёфтан, ғалаба кардан бар касе ё чизе, тасаллут ёфтан.

Миёни ӯ ва аҳли Бухоро ҳарбҳо афтод ва баъд аз панҷ рӯз бар шаҳр даст ёфт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Сикандар ба тасхири эшон шитофт,
Бар он деву дад лек дасте наёфт. *Ҳотифӣ*

б) расидан ба чизе, ба даст даровардан чизеро, комьёб шудан.

Куҷо бар тунги шаккар даст ёбад,
Гар андешад магас аз бодбезан. *Ҳофиз*

Сад раҳ ба дайру Каъба қадам рафту ҳеҷ гоҳ,
Дасте наёфтему иноне надоштем. *Урфӣ*

**даст задан** а) чапак задан; изҳори хушҳолӣ кардан.

Ғамро чӣ заҳра бошад, то номи мо барад,
Дасте бизан, ки аз ғаму ғамхор фориғем. *Румӣ*

Аз дарам даро сармаст, то занам ба шодӣ даст,
Равшанӣ ба мо пайваст, ростӣ, ба маҳ монӣ. *Ҳофиз*

б) даст расондан, қапидан, чангол андохтан.

Дӯш дар турраи ӯ даст задам, гуфт ба ноз:
Хештанро зи чӣ дар доми бало афкандӣ? *Шоҳин*

в) зӯр задан, зӯр зада дидан.

Хост сипоҳе ҷамъ кунад ва як навбати дигар дасте бизанад, ӯро муяссар нашуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

г) қаробат ҷустан, толиби дӯстӣ шудан.

Амир расулон ва номаҳо пайваста кард ва ба мо даст зад ва тақаррубҳо кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

д) машғул шудан.

Эшонро низ заруре бошад, ки аз паи ризқе ҳалол бираванд ва ба ашғоли неку ризқи ҳалол даст зананд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**даст кафча кардан** *киноя аз* бо талаби чизе ба касе даст дароз кардан, гадоӣ кардан.

Даст кафча макун ба пеши фалак,
Ки фалак косаест хоканбор. *Хоқонӣ*

Маро гардан ёрӣ надод, ки пеши ҳар лаиме даст кафча кунам. *Восифӣ*

**даст кашидан** ба ҳоли худ гузоштан, кордор нашудан.

Дастхуши ҷафо макун оби рухам, ки файзи абр
Бе мадади сиришки ман дурри Адан намекунад. *Ҳофиз*

**даст кашидан** *аз чизе* чизеро тарк кардан; худдорӣ кардан аз чизе.

Гуфтӣ: Пас аз ҳалоки ту даст аз ҷафо кашам,
Эй умри ногузир, чаро мекунӣ шитоб? *Камоли Хуҷандӣ*

Қас чаро аз дасти дунъё соғари меҳнат кашад?
Соғаре гирему даст аз меҳнати дуньё кашем. *Ҳилолӣ*

**даст кашидан** *пеши касе* даст дароз карда пурсидан, гадоӣ кардан.

Хишт задан пешаи пирон бувад,
Боркашӣ кори асирон бувад,
Даст дар ин пеша кашидам, ки ҳаст,
То накашам пеши ту як рӯз даст. *Низомӣ*

**даст кушодан** *киноя аз* инъому эҳсон кардан, бахшиш кардан.

Биёмад, ба тахти шаҳӣ барнишаст,
Қамар бар миён басту бикшод даст. *Фирдавсӣ*

**даст кӯтоҳ кардан** *аз чизе* а) аз баҳри чизе гузаштан, даст кашидан аз чизе.

Зи чизи касон даст кӯтаҳ куни,
Дижогоҳро бар худ огаҳ куни. *Абӯшакури Балхӣ*

Даст кӯтаҳ макун аз бода кашидан, Мулҳам,
Ҷоми май дар чамани айш гули беҳор аст. *Мулҳам*

б) мағлуб кардан; оҷиз гардонидан.

Қутайба Бухороро боз ба Тағшода дод ва ӯро ба мулк бинишонд... ва ҳама душманони ӯро даст кӯтоҳ кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**даст нигаҳ доштан** боздоштан, худдорӣ кардан.

Нигаҳ дор дастат, ки Дорост ин,
На пинҳон, чу рӯз ошкорост ин. *Низомӣ*

Бӯи гул аз даҳани ғунчаи гул меояд,
Эй сабо, даст нигаҳ дор зи дандоншиканӣ. *Сайидо*

**даст овардан** *ба чизе* дастдарозӣ кардан; ғолиб шудан.

Аз он абри осӣ чунон резам об,
Ки н-орад дигар даст бар офтоб. *Низомӣ*

**даст охтан** а) даст дароз кардан; б) *киноя аз* изҳори тавоноӣ кардан, қудрат нишон додан.

Чу натвон бар афлок даст охтан,
Зарурист бо гардишаш сохтан. *Саъдӣ*

**даст пеш гирифтан** *ниг.* **даст дар пеш доштан** а).

Амирзода низ ба одоби тамом даст пеш гирифта рост ба пеши маҳдум истода, аз кайфияти қатл пурсид. *Аҳмади Дониш*

**даст рангин кардан** *киноя аз* даст расондан ба коре.

Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак-андар тохт. *Рӯдакӣ*

**даст расидан** имконият доштан; тавонистан, қодир будан.

Касеро, ки дастат расад, даст гир,
Ки фардо ҳамон бошадат дастгир. *Ҳофиз*

**даст фароз бурдан** даст дароз кардан ба сӯи чизе.

Ба шир он касеро, ки будӣ ниёз,
Бад-он хоста даст бурдӣ фароз. *Фирдавсӣ*

**даст фароз овардан** *ба чизе* даст дароз кардан ба чизе.

Кам гузаштӣ дар замири ман, ки боз
Дасти худ орам ба ҷоми май фароз. *Ҷомӣ*

**даст фурӯ шустан** *аз чизе* умед кандан аз чизе; аз баҳри чизе гузаштан.

Макун бо фурӯмоя мардум нишаст,
Чу кардӣ, зи ҳайбат фурӯ шӯй даст. *Саъдӣ*

Оташи шавқи ӯ нишаст фурӯ,
Шуст аз васли Каъба даст фурӯ. *Ҷомӣ*

**даст шудан** *дар чизе* муяссар шудани чизе, муваффақ шудан дар чизе.

Даст дар кори офият нашавад,
Ҳар куҷо ишқ бар сари кор аст. *Анварӣ*

**даст шустан** *аз чизе* а) даст кашидан аз чизе, тарк кардан чизеро.

Ман аз кори ту даст боре нашустам,
Зиҳӣ пойдорӣ, зиҳӣ дӯсткорӣ! *Анварӣ*

Дар бӯстон чу дасти нигори маро бидид,
Шохи шукуфта даст бишуст аз нигори хеш. *Исмат*

б) ноумед шудан, умед кандан.

Гӯянд туро биҳишт бо ҳур хуш аст,
Ман мегӯям, ки оби ангур хуш аст.
Ин нақд бигиру даст аз он насья бишӯй,
К-овози дуҳул шунидан аз дур хуш аст. *Хайём*

Чу баддил шуд ин лашкари ҷангҷӯй,
Биёр об, даст аз далерӣ бишӯй. *Низомӣ*

**даст як кардан** *киноя аз* забон як кардан; созиш намудан.

[Ду деҳқон] гуфтанд: Ин ҳар ду даст яке кардаанд ва мулкҳои мардумон мегиранд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**дасти адаб ба сина ниҳодан** изҳори ҳурмат кардан, эҳтиром намудан.

Ҷои ҷавоб хостамаш ҷон диҳам, чу ӯ
Дасти адаб ба сина ниҳоду салом кард. *Ҷомӣ*

**дасти** *касеро, чизеро* **бастан** дасти касеро аз коре кӯтоҳ кардан; мағлуб кардан.

Чунон аз ҷо чу набзи шавқ барҷаст,
Ки пои суръаташ дасти шарар баст. *Ҳозиқ*

**дасти дуо густардан** даст ба дуо бардоштан, даст ба дуо кушодан.

Фурӯ мондам аз шукри чандин карам,
Ҳамон беҳ, ки дасти дуо густарам. *Саъдӣ*

**дасти** *касе* **зери санг овардан** касеро мағлуб кардан.

То ки дастам зери санг овардаӣ,
Ростӣ, рӯзи маро шаб кардаӣ. *Анварӣ*

**дасти** *касеро* **кӯтоҳ сохтан** *аз чизе* чизеро аз тасарруфи касе баровардан.

Бухоро шаҳри туст, ки биёӣ ва дасти араб аз ин мулк кӯтоҳ созӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**дасти омин бардоштан** даст баланд кардан аз барои иҷобати дуо.

Ман дуо мегӯяму аз ғояти сармо касе
Дасти омин барнамедорад даруни хонаам. *Мушфиқӣ*

**дасти паймон додан** *бо* (*ё ба*) **ҳам** аҳд бастан, муттафиқ шудан.

Сухан гуфтанд аз ин паймон фаровон,
Ба ҳам доданд ҳар ду дасти паймон. *Фахриддини Гургонӣ*

Ҳама доданд бо ҳам дасти паймон,
Бад-ин тири хато бастанд пайкон. *Ҳозиқ*

**дасти тир кардан** тирандозӣ кардан, тир андохтан.

Бифармуд, то араб дасти тир ба пилон карданд ва аксари пилонро бикуштанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**дастҳои тағобун дар якдигар молидан** *киноя аз* изҳори таассуф, ҳасрат ва надомат кардан.

[Ғуроб] аз гардиши гетӣ ҳаменолид ва дастҳои тағобун дар якдигар мемолид, ки ин чӣ бахти нигун аст ва толеи дун ва айёми бӯқаламун... *Саъдӣ*

**дасту гиребон шудан** бо ҳамдигар ҷангу ҷидол намудан, ба ҳамдигар дарафтодан.

Ба ҷанг аз ду ҷониб шитобон шуданд,
Ба ҳам ҷумла дасту гиребон шуданд. *Ҳотифӣ*

**дасту дил гусехтан** (**ё шустан**) *киноя аз* дилхунук шудан, умед кандан.

Ба пояш агар неши хоре халад,
Зи шохи ризо дасту дил бигсалад. *Ҷомӣ*

Аз духтари хеш дасту дил шуст,
В-аз шавҳари хеш маслаҳат ҷуст. *Шоҳин*

**дасту дил сард шудан** (**ё будан**) дилхунук шудан, бе майлу рағбат будан; **дасту по гардидан** ғамхору мададгор шудан.

Саманди ҷилваро сар додаиву ман зи дунболат,
Ба ин бедасту по гар дасту по гардӣ, чӣ хоҳад шуд? *Сайидо*

**дасту по гум кардан** худро гум кардан, саросема шудан, *бесаришта ва бесаранҷом шудан.*

Нигоҳи ҳасрат агар дасту пой гум накунад,
Барои арзи таманно забон намебояд. *Соиб*

Хоҳам андар поят афтам, доманат гирам ба даст,
Чун туро дидам, зи шодӣ дасту по гум мекунам. *Шоҳӣ*

**дасту по задан** саъю кӯшиш намудан, ҷидду ҷаҳд намудан.

Куффор ба қадри тоқат дасту по зада ба мудофаа пардохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

Ҳар як андар кори вай рое заданд,
Дар халосаш дастеву пое заданд. *Ҷомӣ*

**даст аз дасти** *касе* **ниҳодан** даст аз ёрмандӣ кашидан, мадад накардан.

Туро ҳам Нӯҳваш майли писар ҳаст,
Дар ин тӯфон манеҳ аз дасти ӯ даст. *Бадрии Кашмирӣ*

**даст аз домани** *чизе* **гусастан** аз баҳри чизе гузаштан, чизеро бас кардан; **даст аз остин берун кардан** остин барзадан, дар паи коре шудан, азми коре кардан.

Сафҳаро ҷайбу бағал ганҷинаи гавҳар шавад,
Хомаи Соиб чу даст аз остин берун кунад. *Соиб*

**даст аз хеш бардоштан** аз баҳри худ гузаштан, аз ҷон гузаштан.

Худнамоӣ корҳоро дар гиреҳ андохтаст,
Қатра чун бардошт даст аз хеш, дарьё мешавад. *Соиб*

**даст ба дандон гирифтан** изҳори ҳасрат ва надомат кардан.

Азбаски навбаҳор ба таъҷил меравад,
Шохи шугуфа даст ба дандон гирифтааст. *Соиб*

**даст ба дандони ҳасрат кандан** *ниг.* **(пушти) даст газидан.**

Ҳамегуфт Ҳотам парешон чу маст,
Ба дандони ҳасрат ҳамеканд даст. *Саъдӣ*

**даст ба** (*ё* **бар**) **дил гузоштан** (*ё* **ниҳодан**) забти дил кардан; ба худ тасаллӣ додан.

Баҳрро сарпанҷаи марҷон наяндозад зи хеш,
Чанд бар дил мениҳӣ аз баҳри таскин дастро. *Соиб*

Эй, ки мегӯӣ бинеҳ дар ошиқӣ дасте ба дил,
Метапад з-ин сон, ки бар дил даст натвонам гузошт. *Ваҳид*

**даст ба** (*ё* **бар**) **домани** *касе* **задан** (*ё* **намудан, овехтан**) ба умеде ба касе маҳкам часпидан, паноҳ овардан; муриду мухлис шудан ба касе.

Зулайхо чу гашт аз маи ишқ маст,
Ба домони Юсуф даровехт даст. *Ҷомӣ*

Шӯхи заволатоб маро об доду рафт,
Бар доманаш чу даст задам, тоб доду рафт. *Сайидо*

**даст ба зери занах сутун кардан** дар вақти тааҷҷуб, тафаккур ва таассуф даст ба зери манаҳ карда нишастан, ғарқи фикру хаёл шудан; *киноя аз* изҳори тааҷҷуб, тафаккур ё таассуф кардан.

Варо дид бо дидагон пур зи хун,
Ба зери занах даст карда сутун. *Фирдавсӣ*

**даст ба коре задан** аз паи коре шудан, машғули коре будан; **даст ба сар барзадан** *киноя аз* изҳори ҳасрат ва надомат кардан.

Даст ба сар барзаду лахте гирист,
Ҳосили бедод ба ҷуз гирья чист? *Низомӣ*

**даст ба сар кардан** дур кардан, рондан; маҳрум намудан.

Роздорӣ набувад шеваи зоҳид чу сабӯ,
Аз дари майкадааш даст ба сар бояд кард. *Сайиди Ашраф*

**даст ба сар ниҳодан** навозиш кардан.

На мӯнисе, ки бипурсад зи сӯзи синаи ман,
На мушфиқе, ки ниҳад дасти шафқатам ба сар. *Садри Зиё*

**даст ба ҳам берун кардан** бо ҳам дарафтидан, ҷангу муборизa кардан.

Биё, то ба ҳам даст берун кунем,
Зиреҳ дар хайу теғ дар хун кунем... *Хисрави Деҳлавӣ*

**даст ба ҳам додан** рӯй додан, воқеъ шудан.

Маро ба банд чӣ ҳоҷат, ки доғҳои ҷунун
Чу дод даст ба ҳам, ҳалқаҳои занҷир аст. *Соиб*

Ба ҳасаби иттифоқи зиёрат ошноӣ аз собитқадамони тариқи сулук даст ба ҳам дод. *Бедил*

**даст бар рӯи даст ниҳодан** *киноя аз* бекор нишастан.

Номи худро кӯҳкан кард аз сабукдастӣ баланд,
Дасти худ бар рӯи даст,эй оҳанинбозу, манеҳ. *Соиб*

**даст бар сар мондан** (*ё* **доштан**) *киноя аз* дар ҳолати навмедӣ, ҳасрат ва надомат мондан.

Ман монда даст бар сар аз нолаи дили худ,
Дил монда пой дар гил аз дидаи тари ман. *Ҳилолӣ*

**даст бар ҳам судан** изҳори ҳасрату надомат кардан.

Дар риёзи офариниш хотири осуда нест,
Барги айши ин чаман ҷуз дасти бар ҳам суда нест. *Соиб*

**даст дар гил доштан** ба таъмиру шикасту рехт машғул будан.

Гарчи дар таъмири ҷисмам, ғофил аз дил нестам,
Даст дар гил дорам, аммо пой дар гил нестам. *Соиб*

**даст дар гиребон бурдан** ҳайрон шудан, дар ҳайрат мондан.

Андалебон дар гулистон бонги реҳлат мезананд,
Гунчаҳо имрӯз дасте дар гиребон бурдаанд. *Сайидо*

**даст дар дандон мондан** *киноя аз* ҳайрон мондан.

Хуфта бархост аз замин хандон,
Монда бинанда даст дар дандон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**даст дар камар кардан** дарафтодан, ҷангидан, (ба ҳам) кашмакаш кардан.

Интиқом аз адӯ макаш имрӯз,
Бо ту кас даст дар камар накунад. *Заҳири Форьёбӣ*

**даст дар хун задан** *киноя аз* ҷанг ва кушокушӣ кардан.

Равам, хайма бар тарфи Ҷайҳун занам,
Або душманон даст дар хун занам. *Фирдавсӣ*

**аз даст баромадан** *ниг.* **аз даст (бар)омадан; аз даст бархестан** аз даст омадан, қодир будан, тавоноӣ доштан.

Агар бархезад аз дастам, ки бо дилдор биншинам,
Зи ҷоми васл май нӯшам, зи боғи хулд гул чинам. *Ҳофиз*

**аз даст берун кардан** кашида гирифтан, гирифта бурдан, рабудан; ситондан.

Амири Хуросон фармояд, то моро сим зананд... ва симе (ме)бояд, ки ҳеҷ кас аз дасти мо берун накунад ва аз шаҳри мо берун набарад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**аз даст берун рафтан** аз тасарруф баромадан.

Охирин касе, ки ин мамлакат аз дасти вай берун рафт, Абӯисҳоқ Иброҳим бинни Ҳомид... буд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Зинҳор кунун, ки метавонӣ, боре
Бардор зи хотири азизе боре,
К-ин мамлакати ҳусн намонад ҷовид:
Аз дасти ту ҳам бурун равад якборе. *Хайём*

**аз даст берун шудан** аз ҳуш рафтан, беҳуд шудан, мадҳуш афтодан.

Чу бишнид номи Ҳумоюн Ҳумой,
Бурун шуд зи дасту даромад зи пой. *Хоҷу*

**аз даст бурдан** а) беҳуд кардан; *киноя аз* маст кардан.

Маро май дигар бора аз даст бурд,
Ба ман боз овард май дастбурд.*

б) ба вазъияти бад андохтан.

Аз даст бурд ҷаври замон аҳли фазлро,
Ин ғусса бас, ки даст ба домон намерасад. *Ҳофиз*

**аз даст гузордан** аз даст мондан, партофтан; гум кардан.

Зи мо сарриштаи аҳд аст, зинҳор,
Ки ин сарриштаро аз даст магзор! *Ҳилолӣ*

**аз даст гузоштан** сар додан, раҳо кардан.

Ҷон зи каф бигзораму аз даст нагзорам туро,
Гар бурун оранд ҷонамро зи хилватгоҳи дил.
*Ҳилолӣ*

**аз даст додан** гум кардан, аз тасарруфи чизе маҳрум шудан.

Ҳалқаи зулф, ки дар гардани ҷон буд, Шоҳин,
Додам аз даст кунун ҳалқаи зуннор, дареғ!
*Шоҳин*

Ошиққушӣ савоб бувад дар китоби ишқ,
Он шӯх ҳам зи даст надод ин савобро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**аз даст (бар)омадан** имконият доштан, тавонистан; аз ӯҳдаи коре баромадан.

Бар сари онам, ки гар зи даст барояд,
Даст ба коре занам, ки ғусса сар ояд. *Ҳофиз*

Бикун ҳар чӣ имрӯзат ояд зи даст,
Ки хоҳад аҷал дастат аз кор баст. *Ҷомӣ*

**аз даст рафтан (ё шудан)** а) худро гум кардан, беҳуд шудан, беҳуш шудан.

Ба ҳар дидоре аз вай маст мешуд,
Ба ҳар ҷоме ки хӯрд, аз даст мешуд. *Низомӣ*

Хисрав чу шунид, рафт аз даст,
Бишкаст камону шаст бигсаст. *Шоҳин*

б) аз ихтиёри кас хориҷ шудан; бар бод рафтан; бой дода шудан, нобуд шудан.

Ба захми дигар бо замин паст шуд,
Чунин чанд гарданкаш аз даст шуд. *Низомӣ*

Соқиё, бархез, аз тоқи назар мино фитод,
Соғари май рафт аз дасту нашот аз по фитод.
*Сайидо*

**аз кор афтодани дасту дил** ноумед шудан, маъюс шудан.

Корам аз даст шуду дил зи ғамат зор афтод,
Фикри дил кун, ки маро дасту дил аз кор афтод.
*Ҳилолӣ*

**аз кор мондани даст** корношоям шудан, ба кор наомадани даст.

Зи пирӣ дасти ӯ аз кор монда,
Зи по афтода, аз рафтор монда. *Ҳилолӣ*

**аз кор шудани (ё рафтани) даст** аз кор мондан, нотавон шудан.

Даст зи кор шуд маро, даст ба ёр дарнашуд,
Лоба намудамаш басе, ҳеҷ ба кор дарнашуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**аз ҳар даст сухан (пеш) овардан** аз ҳар бобат гап задан, аз ҳар хусус сухан кардан.

Шаҳ аз қиссаю орзуҳои хеш
Суханҳо зи ҳар даст овард пеш. *Низомӣ*

**ба даст афтодан** ба чанг даромадан, дастгир шудан.

Агар ба дасти ман афтад, фироқро бикушам,
Ба оби дида диҳам боз хунбаҳои фироқ. *Ҳофиз*

Ин ҳама оташ ба ҷони ман зи дасти дил фитод,
Гар ба даст афтад, дили девонаро оташ занам.
*Мушфиқӣ*

**ба даст будан** огоҳ будан, хабардор будан; бо эҳтиёт будан.

Соқӣ, ба даст бош, ки ғам дар камини мост,
Мутриб, нигоҳ дор ҳамин раҳ, ки мезанӣ! *Ҳофиз*

**ба даст гирифтани дили** *касе* дили касеро ба худ моил кардан, касеро ба худ моил кунондан.

Ба кадом хизмат ё нифоқу хушомад дили ҷаноби олиро ба даст гирифта бошанд. *Садри Зиё*

**ба даст даромадан** *ниг.* **ба даст (дар)омадан; ба даст кардан** а) ба даст гирифтан.

Коғаз ба даст кардаму бардоштам қалам,
В-олуда карда нӯги қаламро ба мушки ноб.
*Анварӣ*

Ҳар қадаҳи лола, ки кардам ба даст,
Ҷӯши шаробе дигарам кард маст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) додан (ба дасти касе).

Зад мӯҳру ба дасти қосидаш кард,
Қосид шуду пеши Лайлӣ овард. *Шоҳин*

**ба даст (дар)омадан** а) ҳосил шудан, расидан, муяссар шудан.

Чун лаъл шабе ба хун нишастам,
К-омад гуҳаре чунин ба дастам. *Ҳилолӣ*

Гиребони тулӯи субҳ гардад остини ман,
Ба дасти кӯтаҳам рӯзе, ки домони висол ояд.
*Сайидо*

б) ба чанг даромадан, гирифтор шудан, ба даст афтодан; **ба зери санг омадани (ё будани) даст** гирифтори азобу андӯҳ гардидан.

Гунбаде к-андар ӯ бути санг аст,
Ғулғулаш то ҳазор фарсанг аст.
Қас дар он санг як даме наншаст,
Ки наёяд ба зери сангаш даст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Талаф гардад ба сахтӣ бештар айёми доноён,
Ба зери санг аксар дасти марди пурҳунар бошад.
*Мулҳам*

**ба кор наёмадани даст** ба кор нарафтани дасту дил, аз кор дилхунук шудан.

Дастам пас аз ин ба кор н-ояд,
То ёри ту дар канор н-ояд. *Шоҳин*

**ба паси даст кардан** аз бахри чизе гузаштан, тарк кардан.

Гардани шайтон зи қафо паст кун,
Ҳар ду ҷаҳонро ба паси даст кун.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бар фалак шудани даст** *касе* барои дуо бардошта шудани дасти касе.

Чу ин достон гуфта шуд як ба як,
Нияюшандаро даст шуд бар фалак. *Низомӣ*

**дар гиребон будани даст** *киноя аз* ҷангу ҷидол кардан, бо ҳам дарафтодан, талош кардан.

Озро дасташ аз саховати ту
Дар гиребони ганҷи Қорун бод. *Урфӣ*

**зери санги ботил будани дасти сабр** *киноя аз* сабри беҳуда, ба матлаб нарасидан, номуродӣ, беҳуда сабру интизорӣ намудан.

Бар дари бутхонаи хуснат кунун
Дасти сабрам зери санги ботилест. *Анварӣ*

**пушти даст газидан** *ниг.* **(пушти) даст газидан; даст марезод** (*ё* **марезад**) ибораест, ки барои ифодаи таҳсин ба кори ягон усто гуфта мешавад, нидои офарину таҳсин.

Агар бутгар чу ту пайкар нигорад,
Марезод он хуҷаста дасти бутгар! *Дақиқӣ*

Сайри гулшан мекунам масти тамошои баҳор,
Дасти шохи гул марезад, май ба ҷомам мекунад.
*Ҳофиз*

**даст ба кисаву ишқ ба дарвоза** *зарб.* дар ҳаққи касе мегӯянд, ки пулу молро беҳтар аз ишқу муҳаббат донад.

**ДАСТА** دسته **1.** он қисми абзор, ки бо даст гирифта мешавад, қабза, мас. дастаи шамшер, корд, арра, дастаи кӯза ва ғ.

Ин кӯза чу ман ошиқи зоре будаст,
Дар банди сари зулфи нигоре будаст,
В-ин даста, ки дар гардани ӯ мебинӣ,
Дастест, ки дар гардани ёре будаст. *Хайём*

**2.** бастаи гул, гулдаста; **даста бастан** а) даста кардан, як миқдор гулро як ҷо бастан.

Дар пои дарахти гул нишастам,
Чидам ҳамарову даста бастам. *Ҳилолӣ*

б) *маҷ.* муттаҳид шудан.

Гулу рухсори ту чун даста бастанд,
Баҳору боғ дар мотам нишастанд. *Анварӣ*

**3.** *нумератив* миқдоре ё қабзае аз чизе, мас. як даста коғаз, як даста ҳезум ва ғ; **4.** гурӯҳ, тӯда.

Қабутарбоз маъшуқе ба дом оварда дилҳоро,
Ки аз хайли малак ҳамчун кабутар дастае дорад.
*«Баҳори Аҷам»*

**даста-даста** қабза-қабза.

Дамад аз дасти ӯ гул даста-даста,
Бар ангуштони худ гул баста-баста. *Сайидо*

**5.** ёр, мададгор.

Гуй, ки ба пирона сар аз ман бикашӣ даст,
Он бояд, к-аз марг нишон ёбию даста. *Кисоӣ*

**6.** масхара, музҳика, хандахариш.

Нест аз ман аҷаб, ки густохам,
Ки ту кардӣ ба аввалам даста. *Рӯдакӣ*

Бунафша даста аз он мешавад ба маҷлиси боғ,
Ки дар баҳор бипӯшад либоси тақворо.
*Салмони Соваҷӣ*

**ДАСТАГУЛ** دسته گل гулдаста.

Ин дастагул аз чӣ бӯстон аст,
Қ-ороиши базми дӯстон аст? *Ҳилолӣ*

**ДАСТАК I** دستک *шакли тасғири* даст; **дастак задан** чапак задан.

Ҳар касе дастак занад, к-эй ҷони ман,
Он ки дастак мезанад, ӯ ҷони кист?
*Шамси Табрезӣ*

Бувад дар тараб соҳиби дастгоҳ,
Нанстад зи дастак задан ҳеҷ гоҳ. *Туғро*

**ДАСТАК II** دستک *таър.* ҳуҷҷати бамӯҳр, ки дар ҳузури ҳоким навишта мешудааст; коғази ба ҳамчаспонидаи дароз, ки дар он рӯйхати номгӯйҳои молиётро навишта, онро лӯлашакл мепечонданд.

Таъсир, дар хизонаи доғ аст дасти ман,
Нақди маро чӣ ҳоҷати тӯмору дастак аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ДАСТАКЗАН** دستک‌زن мутриб, созанда.

Духтарони наъш обистан шаванд,
Муҷтамеъ гардаңду дастакзан шаванд. *Румӣ*

**ДАСТАНБӮЙ‖ДАСТАНБӮЯ** دستنبوی‖دستنبویه меваи хушбӯи хурд аз ҷинси харбуза ва умуман ҳар чизи хушбӯй, ки барои бӯидан ба даст гирифта мегарданд.

Ин меваҳою сипарғамҳо ба як рӯз дидам, ки зикр меравад...: гули сурх, нилуфар, амруд, харбуза, дастанбӯя, мавиз, зайтун... *Носири Хисрав*

Ба дастам номае, к-аз дилситон дод,
На нома, балки дастанбӯи ҷон дод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАСТАНДОЗ** دست‌انداز ғорат, тороҷ.

Эшон рӯ ба вилояти Бурҳонпур ниҳоданд ва дар он ҷо низ дастандоз карда ба вилояти Молва рафтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТАНДОЗӢ** دست‌اندازی тороҷ, ғоратгарӣ.

Аз ҳар тарафе, ки савор ва муғул ва муфсидони Таҳтаҳа ҷиҳати дастандозӣ меомаданд, дастгир мешуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТАРА** دستره **1.** арраи хурди дастӣ, ки ба як даст кор мефармоянд; **2.** як навъ доси хурди дандонадор.

Бө давоту қаламу шеър чӣ кор аст туро,
Хезу бардор тешу дастараву белу пашанг.
*Буҳанифаки Искофӣ*

**ДАСТАФЗОР** دست‌افزار **1.** асбоб, олат, абзори ҳунармандон, косибон ва ғ.

Ба пои ҷуфтрон мангар, ки зишт аст,
Ту дасташ бин, ки дастафзори кишт аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Гар нафас мехост, баҳраш метарошидам асар,
Дар ҳунармандист оху нола дастафзори мо. *Зуҳурӣ*

**2.** *маҷ.* восита, василa.

Ниами дунъё дастафзорест, ки хирадманд аз он номи неку... ҳосил кунад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**дастафзор сохтан** а) асбобу олат дуруст кардан; б) ба сифати воситае истифода намудан.

Иқболхон... ӯро ба даст оварда бикушт; он гоҳ султон Носируддини Маҳмудро дастафзор сохта ба ҳукумат машғул гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТАФШОН** I دست‌افشان **1.** рақсон, рақскунон.

Чу дар даст аст руде хуш, бизан мутриб, суруде хуш,
Ки дастафшон ғазал хонему покӯбон сар андозем. *Ҳофиз*

**2.** рақс, усул.

Ҷавонӣ боз меорад ба ёдам,
Симои чангу дастафшони соқӣ. *Ҳофиз*

**дастафшон кардан** рақсидан, усул кардан.

Ёри мо чун созад оҳанги симоъ,
Қудсиён бар арш дастафшон кунанд. *Ҳофиз*

**ДАСТАФШОН** II دست‌افشان он чӣ бо даст афшонда мешавад, ҳамчун тухм.

Вақти ҳосил нахӯрад ғайри таассуф мумсик,
Тухми ин мазраа пайдост, ки дастафшон нест. *«Баҳори Аҷам»*

**ДАСТАФШОР** دست‌افشار мевае, ки бо даст фушурда обашро мегиранд; ◇ **тил(л)ои дастафшор** зари холис.

Агарчи Хисрав дорад тилои дастафшор,
Тасарруфи дили Ширин ба дасти Кӯҳкан аст. *Соиб*

**ДАСТБАНД** دستبند **1.** дасти ҳамдигарро гирифтан, даст ба даст додан.

Бузургони кишварш бо дастбанд
Кашиданд саф пеши кохи баланд. *Фирдавсӣ*

**2.** рақсест, ки раққосон дасти якдигарро гирифта иҷро мекунанд.

Ба ҳар барзан овои ромишгарон,
Ба ҳар гӯшае дастбанди сарон... *Асадӣ*

**3.** дастпонаи занон.

Гашт дасти ёсуман з-осеби ӯ бе дастбанд,
Гашт гӯши арғувон з-ошӯби ӯ бе гӯшвор. *Муиззӣ*

◇ **дастбанд бастан** ба даври касе ё чизе ҳалқа задан, печонида гирифтан.

Гирдаш ҳама дастбанд бастанд,
Сар бар сари дастҳо нишастанд. *Низомӣ*

**дастбанд кардан** танг дар оғӯш гирифтан.

Бо парӣ дастбанд мекардам,
То гаҳи рӯз қанд мехӯрдам. *Низомӣ*

**ДАСТБАНДӢ** دستبندی аз пои пеш ба мех бастани ҳайвонот; **дастбандӣ додан** баста мондан; гирифтор кардан.

Гаҳат чун фаришта баландӣ диҳад,
Гаҳе бо дадон дастбандӣ диҳад. *Низомӣ*

**ДАСТБАСТА** دست‌بسته *киноя аз* мутеъ, фармонбардор.

Ба даст оҳаки тафта кардан хамир,
Беҳ аз дастбаста ба пеши амир. *Саъдӣ*

**ДАСТБОЗӢ** دست‌بازی **1.** зӯрозмоӣ бо даст.

Мӯяш зада панҷа аз дарозӣ,
Карда ба шамол дастбозӣ. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* хушӣ, хуррамӣ, хурсандӣ.

Кас аз бими шаҳ турктозӣ накард,
Ба он лӯъбатон дастбозӣ накард. *Низомӣ*

**ДАСТБОФ** دست‌باف порчае, ки бо даст бофта шудааст; матоъ.

Баҳоре нав барор аз чашмаи нӯш,
Суханро дастбофи тоза дарпӯш. *Низомӣ*

**ДАСТБУРД** دست‌برد **1.** ғалаба, фатҳу нусрат.

Ба дасти ту бояд инонро супурд,
Зи ту поймардӣ зи мо дастбурд. *Низомӣ*

То фалак расми дастбурд ниҳод,
Дастбурди чунин надорад ёд. *Шодӣ*

**2.** муваффақият; кори муваффақиятовар.

Ба доду диҳиш дар ҷаҳон пай фушурд,
Бад-ин дастбурд аз ҷаҳон даст бурд. *Низомӣ*

**3.** чустӣ ва чолокӣ; корнамоӣ; **дастбурд кардан (ё намудан)** а) зӯрозмоӣ кардан, корнамоӣ кардан; чустию чолокӣ нишон додан.

Эй айёри хуросонӣ, аҷаб дастбурде карда ва сахт устодона ин кор намуда, яқин ки «кор аз корхона бояд омӯхт». *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Ҳинду боз бар сари ӯ омад ва хост, ки як бори дигар дастбурд намояд. *«Таърихи Фаришта»*

б) мағлуб кардан.

Пас даст дароз кард ва аз гиребони вай бигирифт ва ӯро дастбурде тамом намуд. *Авфӣ*

**4.** ғорат, тороҷ, яғмо.

Гули ҳаёти туро рӯзгор то дами ҳашр
Зи дастбурди насими сабо нигаҳ дорад! *Сайидо*

Донӣ, ки зи дастбурди айём
Ташти ману ӯст бар лаби бом. *Шоҳин*

**5.** ғанимат, моли ба даст даровардашуда (дар ҷанг); он чӣ дар қимор ва гарав аз ҳариф бурида шудааст.

Гаҳе дар остинаш даст бурдӣ,
Зи бахт он дастбурди худ шумурдӣ. *Ҷомӣ*

**ДАСТБӮС||ДАСТБӮСӢ** دست‌بوس||دست‌بوسی бӯсидани дасти касе дар вақти мулоқот.

Оҳанги дастбӯси ту дорам, вале зи шарм
Ларзон танам чу рояти хуршедвори туст. *Хоқонӣ*

Дастбӯсӣ гарат аз дӯст таманност, Камол,
Марҳабо гӯ, ғами ӯрову балоро дарьёб. *Камоли Хуҷандӣ*

**дастбӯс кардан** даст бӯсидан, бо эҳтироми тамом мулоқот кардан.

Гар шӯриши хотирам намебурд,
Мекардаме дастбӯси ту зуд. *Шоҳин*

**ДАСТВОР||ДАСТВОРА** دستوار||دستواره **1.** асо, ҷӯбдаст.

Ҳаме рафт бар хок-бар хор — хор,
Зи шамшер карда яке даствор. *Фирдавсӣ*

Вақти қиём ҳаст асо дастгири ман,
Бечора он ки ӯ кунад аз даствор пой. *Камоли Исмоил*

**даствора гаштан** асо шудан, ба сифати асо ва такьягоҳ хизмат кардан.

Бар пои зулм ҳайбати ӯ пойбанд шуд,
Дар дасти аҳд давлати ӯ даствора гашт. *Абулфараҷи Рунӣ*

**2.** ба монанди даст, ба қадри як каф; *маҷ.* кам, андак.

Чӣ хӯрӣ нони дастворан ӯ,
Назаре кун ба дастворан ӯ. *Авҳадӣ*

**ДАСТГАҲ** دستگه *ниг.* дастгоҳ.

**ДАСТГИР** I دستگیر **1.** мададгор, ёрикунанда, ёвар.

Ба ҳиммат мадад кун, ки шамшеру тир
На дар ҳар вағое бувад дастгир. *Саъдӣ*

**2.** ёрӣ, мадад.

Гангдос... арздошт намуд, ки... ин банда доим илтиҷо ба эшон дошт, умедвори имдод ва дастгир ҳаст. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТГИР** II دستگیر ба даст афтода, дастгиршуда, асир.

Аз ҳар тарафе ки савор ва муғул ва муфсидони Тахтаҳа ҷиҳати дастандозӣ меомаданд, дастгир мешуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТГИР** III دستگیر чизест, ки аз латта дӯхта шуда, барои гирумони дег, чойҷӯш ва ғ. ба кор бурда мешавад, дастгирак.

Қафгиру дегу дегчаи бобо аз они ман,
Дас(т)гиру дегхонаи бобо аз они ту. *Мушфиқӣ*

**ДАСТГИРОНА** دستگیرانه бо роҳи ёрӣ ва мададгорӣ.

Чун маро дид, монд аз он ба шигифт,
Дастгирона дасти ман бигирифт. *Низомӣ*

**ДАСТГИРӢ** دستگیری ёрӣ, ёрмандӣ, мадад, кӯмак.

Табибо, хастаи ҳаҷрам, замоне дастгирӣ кун,
Башорат деҳ агар мемираму беҳтар намегардам.
*Мушфиқӣ*

Муҳтоҷи дастгирии кас чун камон машав,
Берун агар зи хона барой, ханданг бош! *Сайидо*

**ДАСТГОҲ||ДАСТГАҲ** دستگاه||دستگه **1.** қудрат ва имконият.

Гул гуфт: Агар дастгаҳе доштаме,
Бигрехтаме, агар раҳе доштаме. *Ҳофиз*

Амир ин миқдор ҷавоб дод, ки давлати рус бузург аст ва моро дастгоҳи муқобил шудан бо ӯ нест.
*Аҳмади Дониш*

**2.** давлат, боигарӣ; мол; сармоя.

Бар дастгоҳи сарроф вуқуфе ҳар чӣ тамомтар ёфт.
*Авфӣ*

Маро дастгоҳе ки пероман аст,
Падар гуфт: Мероси ҷадди ман аст. *Саъдӣ*

Нахусбам, на ором гирам зи роҳ,
Туро то расонам ба ин дастгоҳ. *Савдо*

**3.** корхона, коргоҳ; дӯкон; асбоб.

Набинам як сари мӯе туро холӣ зи андоза
Сари мижгони шӯхат дастгоҳи ишваву нозе.
*Малеҳо*

**4.** дастрас, тасарруф, имкони тасарруф, ихтиёр.

Ин бечораро на дастгоҳи ҳарба, ки коре бисозад ва на имкони фурсате, ки ба ҳадимат пардозад, то тадоруки таҳийяи сипар намояд. *Бедил*

Ҳама касро ба шодӣ дастгоҳ аст,
Туро ҳамвора дарду вою оҳ аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ҷабин ҳамчу хуршеду рухсора моҳ,
Бувад бо чунин духтарам дастгоҳ. *Савдо*

**ДАСТДАРОЗ** دستدراز **1.** дароздаст; болодаст, ғолиб; **2.** таҷовузкор.

**ДАСТДАРОЗӢ** دستدرازی таҷовуз, таарруз.

То чанд ба зулфи ту кунад дастдарозӣ,
Душман шуда, аз дӯстии шона гузаштем. *Сайидо*

**ДАСТЗАД** دستزد дастрас, имконият.

Ҳар чӣ бошад дигареро дастзад,
Беҳтар аз чашми қабулаш дасти рад. *Ҷомӣ*

**ДАСТЗАН** دستزن **1.** даст ба ҳам зананда, чапакзананда дар вақти рақс; раққос.

Бар овои ромишгарон дар чаман
Гаҳе сарв раққосу гаҳ дастзан. *Хоҷу*

Сутурон чу раъно арӯсони хуб
Яке дастзан, дигаре пойкӯб. *Шодӣ*

**2.** дастрасонӣ, даст расондан, даст задан.

Нест дар зулфат асиронро маҷоли дастзан,
Умри беморон дили шабҳои кӯтаҳ дошта. *Осафӣ*

**ДАСТИНА** دستینه **1.** дастпона, дастбанди занон.

Ба соид гавҳарин дастина чандон,
Ки гоҳи бӯса санг ояд ба дандон. *Нозим*

**2.** дастаи рубоб, уд, танбӯр ва ғ.

Дил ба гесӯи чанг дарбандед,
Ҷон ба дастинаи рубоб диҳед. *Хоқонӣ*

**3.** ҳукми мӯҳру имзошуда, фармон; дастхат, ҳуҷҷат.

Маро ба боғи ту дастинае навишт чунон,
Ки тира гардад Артанги монавӣ аз вай. *Мунҷик*

**ДАСТҚАШ** دستکش **1.** касе, ки кӯронро даст гирифта мебарад, асокаш.

Абрӯи дӯст кай шавад дасткаши хаёли ман,
Кас назадаст аз ин камон тири мурод бар ҳадаф.
*Ҳофиз*

**2.** музди даст, музди кор; дасткаш хӯрдан бо музди меҳнат зиндагӣ кардан.

Дастхуши кас наям аз баҳри ганҷ,
Дасткаше меҳӯрам аз дастранҷ. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* гирифтор; асир.

Мо дасткаши субҳаву зуннор нагаштем,
Дар ҳалқаи тақлид гирифтор нагаштем. *Соиб*

**4.** *маҷ.* гадо, соил.

**ДАСТКОМ** دستکام хушбахт, комьёб.

Дар айёми давлат бувад дастком,
Ба ҳангоми реҳлат бувад некном.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТКОР** دستکار **1.** кори дастӣ, он чӣ бо даст сохта ва пардохта шудааст; кор, амал.

Гуфтам ин захм, к-ӯ зи чашми бад аст,
Дасткори кадом дому дад аст? *Низомӣ*

Чун остин зи даст гузаштаст кори ман,
Ӯ дарнамекашад зи чунин дасткор даст.
*Камоли Исмоил*

**2.** ҳунармандӣ, санъаткорӣ, корнома нишон додан дар санъат.

Бигуфто: Бар нашоти номи ёре
Кунам з-ин сон, ки бинӣ дасткоре. *Низомӣ*

**3.** нақшу нигоре, ки ба деворҳо мекашанд ё ба сангҳо нақш мекунанд.

Бар ин гӯша румӣ кунад дасткор,
Бар он гӯша чинӣ нигорад нигор. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* моҳир, чобукдаст.

Боди хоразмӣ чу сангиндил пизишки дасткор
Даст пур мисбор дорад, остин пур нештар.
*Азрақӣ*

Гул чун табиби дасткор, ороста бар ҷӯйбор,
Ояд, ки наргисро ба хор аз дида бардорад сабал.
*Фалакӣ*

5. *маҷ.* ёридиҳанда, мададгор.

Бодаш саодат дастьёр, арвоҳи қудсӣ дасткор,
Аҷроми улвӣ пешкор, эзад нигаҳбон бод ҳам.
*Хоқонӣ*

**ДАСТКОРӢ** دستکاری хунармандӣ; хорнамой.

Чу мардон дасткорӣ пеша кардам,
Чу некон дастмузди хеш хӯрдам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАСТКӮТОҲ||ДАСТКӮТАҲ** دست کوتاه||دست کوته *киноя аз* маҳрум, бенасиб; оҷиз.

Зи кори Сиёвуш чу огаҳ шудам,
Зи неку зи бад дасткӯтаҳ шудам. *Фирдавсӣ*

Қутайба Бухороро боз ба Тағшода дод ва ӯро ба мулк бинишонд... ва ҳама душманони ӯро дасткӯтоҳ кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ДАСТКӮТОҲӢ||ДАСТКӮТАҲӢ** دست کوتاهی||دست کوتهی *киноя аз* оҷизӣ, нотавонӣ.

**ДАСТЛОФ** دستلاف *аслаш* **дастфол.**

То шаб дари савдои тараб баста шавад,
Ман бо ғами рӯзӣ дастлофе накунам. *Зуҳурӣ*

**ДАСТМОЛ** دستمال **1.** фишор додан бо даст; пахш ва фишор кардан.

Он кас, ки чун қалам нанихад бар хати ту сар,
Дар дастмоли ҳодиса монанди мистар аст.
*Бадри Чочӣ*

**2.** порча барои даст пок кардан (одатан дар вақти таомпазӣ).

**ДАСТМОЛШӮЙ** دستمالشوی дегшӯй.

То гаштаам саги санами дастмолшӯй,
Бехтар зи ҷоми Ҷам бувадам он сафолгӯй. *Сайфӣ*

**ДАСТМОЯ** دستمایه мояи асосӣ, сармоя.

Кухан золе асояш дастмоя,
Шаби мавлуди гардун буда доя. *Нозим*

**ДАСТМУЗД** دستمزد музди кор, пуле ки ба ивази кор медиҳанд; **дастмузд додан** музди кор додан; рӯзӣ додан.

Чу дарьё чаро тарсам аз қатрадузд,
Қи абрам диҳад беш аз ин дастмузд. *Низомӣ*

**дастмузд хӯрдан** бо музди кор зиндагӣ кардан; рӯзӣ ёфтан.

Бигуфтанд: Дар шаҳри мо нест дузд,
Қи аз касби дуздӣ хӯрад дастмузд. *Ҷомӣ*

**ДАСТМӮЗА** دستموزه **1.** армуғон, тӯҳфа, дастовез; **2.** *маҷ.* васила, восита.

Дар суҳбати подшоҳ саломат талабидан ва насиҳати ашрофро дастмӯзаи саодат доштан, ҳамчунон бошад, ки бар сафҳаи кавсар таълиқ карда шавад. *«Калила ва Димна»*

**ДАСТНИШИН** دستنشین дастомӯз; *маҷ.* ҳамнишин.

Дастнишон аст туро чанд кас,
Дастнишини ту фариштасту бас. *Низомӣ*

**ДАСТНИШОН** دستنشان **1.** бо даст нишондашуда.

Ҳамчун ниҳоли дастнишон баҳри тарбият
Бурдам ба дида хор, гар аз по кашидаам.
*Абӯтолиби Калим*

**2.** гумошта; мутеъ, фармонбардор.

Дастнишон аст туро чанд кас,
Дастнишини ту фариштасту бас. *Низомӣ*

Шоҳе, ки ба вақти ҷанг машғул ба ғусл шавад, яқин, ки дастнишони умаро хоҳад буд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТОВЕЗ** دستآویز **1.** он чӣ ки бо умеди пушту паноҳ ва наҷот ба он даст мезананд.

Рӯзи маҳшар дар ҷавоби пурсиши савдон куфр
Ҳеҷ дастовез моро нест ҷуз мӯи шумо.
*Салмони Соваҷӣ*

**2.** ҷангзанӣ; даровехтан.

Донист, ки аз осеби дастовези Азроил пои қарор ва маҷоли фирор мутасаввир нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**дастовез шудан** а) пушту паноҳ ва боиси наҷот гардидан.

Чун инони дӯст дастовези ҳоли мо нашуд,
Дар гузаргоҳи самандат бо ғуборе ҳам хушам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) ба якдигар даровехтан, ба якдигар дарафтидан.

Пас Алӣ... ба сафи хеш бозомад... замоне пас шамшер баргирифтанд ва дастовез шуданд ва ришҳои якдигар ҳамегирифтанд. *«Таърихи Табарӣ»*

**3.** тӯҳфаи хурд; армуғон, ҳадья.

Муаллифи ин китоб... ба ҷуз тӯҳфаи ихлос ва давлатхоҳии ҳазрати Сулаймонӣ дастовезе надорад.
*«Таърихи Фаришта»*

Фақиру хаста ба даргоҳат омадам, раҳме,
Ки ҷуз валои туам нест ҳеҷ дастовез. *Хофиз*

**4.** *маҷ.* васила, восита; баҳона; **дастовез сохтан** баҳона кардан.

Ҷомаҳои эшон [элчиён] медариданд ва хев меандохтанд, то магар чизе гӯянд, ки онро дастовез сохта захмате расонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Муҳаммад-шоҳ, ки дар асл аз ӯ мутаваҳҳим буд, онро дастовез сохта, дар соат ҳукм ба қатлаш фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАСТОДАСТ** دستادست даст ба даст; (савдои) нақд.

Ситаду дод макун ҳаргиз, ҷуз дастодаст,
Ки пасодаст хилоф ораду улфат бибарад.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ДАСТОЗМОЙ** دستآزمای **1.** қувваозмой, ҷангкунанда; **дастозмой гаштан** ҷанг кардан.

Ба шамшер гаштанд дастозмой,
Дар он ҳам нашуд қолабе захмсой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** қувваозмоӣ; санҷиш, имтиҳон; **дастозмой кардан** озмудан, санҷидан.

Чӣ кам дидӣ аз мо ба фарзонагӣ
Дар оини мардию мардонагӣ,
Ки бо хасми мо карда дастозмой,
Ба сӯи забунӣ шавӣ раҳнамой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАСТОЗМОӢ** دستآزمائی қувваозмоӣ, зӯрозмоӣ, имтиҳон.

**ДАСТОМӮЗ** دستآموز (мурғи) ба даст омӯхташуда, ки дар сурати сар додан боз ба даст омада менишинад; мурғи аҳлӣ; (ваҳшиҳои) ромшуда.

Ресмон бар по чӣ ҳоҷат мурғи дастомӯзро.
*Зарбулмасал*

Шери гардун пеши шери роятат
Сухра чун оҳуи дастомӯз бод. *Анварӣ*

**ДАСТОН** دستان 1. макр, фиреб, тазвир, ҳила, найранг.

Умар... гуфт: Фиреб ва дастон бо ман суд надорад. *«Таърихи Табарӣ»*

Ба он ду соиди симин, ки мебарад аз даст
Дили шикастаи ошиқ ба ҳилаву дастон. *Восифӣ*

**дастон кардан** ҳила ва фиреб ба кор бурдан.

Ҳон, напиндорӣ, ки дастон мекунам,
Ин ки аз ҳаҷри ту афғон мекунам. *Анварӣ*

2. нағма, лаҳн, наво, мақом.

Зи сад дастон, ки ӯро буд дамсоз
Гузида кард сӣ лаҳни хушовоз. *Низомӣ*

**дастон задан** а) навохтан, сурудан.

Ҷарас дастони гуногун ҳамезад
Ба сони андалебе бо анодил. *Манучеҳрӣ*

б) лоф задан.
Ту Рустамӣ ба гаҳи ҳамла пири Золи ҷаҳон,
Чӣ гуна пеши ту дастон занад зи мардӣ Сом?
*Заҳири Форьёбӣ*

**дастон навохтан** оҳанг навохтан, мусиқӣ навохтан.

Ҳамин донад, ки танбӯре бисозад,
Бар ӯ роҳеву дастоне навозад.
*Фахриддини Гургонӣ*

3. афсона, қисса, достон.

Рози сарбастаи мо бин, ки ба дастон гуфтанд,
Ҳар замон бо дафу най бар сари бозори дигар.
*Ҳофиз*

4. лақаби Зол, ки падари Рустам аст.

Аз Эрон суви Зобулистон кашид,
Або Пилтан сӯи Дастон кашид. *Фирдавсӣ*

Диловар даромад чу Дастони гурд,
Ба хамми камандаш дароварду бурд. *Саъдӣ*

**ДАСТОНЗАН** دستان‌زن *ниг.* **дастоннавоз.**

Булбули дастонзан чора ҳамеҷӯяд зи ман,
Чора з-он ҷӯяд, ки ӯро ҷуст бояд низ чор.
*«Луғати фурс»*

Эшон ҳама булбулони рӯҳанд,
Дастонзани пардаи сабӯҳанд. *Ҳилолӣ*

**ДАСТОННАВОЗ** دستان‌نواز дастонсаро, нағмасаро; **мурғи дастоннавоз** мурғи хушхон.

Ба боғи сухан мурғи дастоннавоз,
Бар овози чангам навое бисоз! *Хоҷу*

**ДАСТОННАВОЗӢ** دستان‌نوازی нағмасароӣ, нағмапардозӣ.

Муаллим чун кунад дастоннавозӣ,
Кунад кӯдак ба пешаш пойбозӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДАСТОНСАНҶ** دستان‌سنج дастонсарой, дастонгӯй.

**ДАСТОНСАРО(Й)** دستان‌سرا(ی) 1. гӯянда ва нақлкунандаи достон; 2. нағмасаро, хушхон.

Эй пайки ростон, хабари сарви мо бигӯ!
Аҳволи гул ба булбули дастонсаро бигӯ! *Ҳофиз*

Нағмаи хуньёгари дастонсарой
Мурда бувад бе сухани ҷонфизой. *Ҷомӣ*

**ДАСТОНСОЗ** دستان‌ساز 1. навозанда, мусиқинавоз; хонанда, ҳофиз.

Шаш ҳазор устоди дастонсоз
Мутрибу пойкӯбу лӯъбатбоз. *Низомӣ*

2. фиребгар, афсунгар, ҳилагар.

Омад он дастгири дастонсоз,
Меҳр нав карда меҳрбонро боз. *Низомӣ*

**ДАСТОР** دستار 1. аммома, салла.

Ва бад-ин шаҳр аз суфи гӯспанд дасторҳо бофанд. *Носири Хисрав*

Кулоҳи хонабардӯшон ҳисори офият бошад,
Балое одамиро бар сар аз дастор меояд. *Сайидо*

2. порчае, ки рӯи таомҳоро мепӯшонанд.

Яке суфра фуруд омад, хоне ороста ва дасторе бар сари он. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. порчае, ки хӯрокворӣ ё меваҳоро дар он мепечонанд; дастархон; 4. рӯмол; миёнбанд.

Он гурунҷу он шакар бардошт пок,
В-андар он дастори он зан баст хок. *Рӯдакӣ*

**ДАСТОРБАНДОН** دستاربندان салладорон; *маҷ.* аҳли дин (уламо, фақеҳон, қозиҳо, муфтиён, шайхони ислом).

Чу қозӣ ба фикрат нависад сиҷил,
Нагардад зи дасторбандон хиҷил. *Саъдӣ*

**ДАСТОРДОР** دستاردار мутасаддии дастархон, моида; **дастордори хон** мутасаддии дастархон ва суфра.

Эй сад Зубайда, пеши сафи ходимони ту,
Дастордори хону парастори хон шуда. *Хоқонӣ*

**ДАСТОРОН** دستاران музде, ки пеш аз иҷрои кор ба муздур медиҳанд, харҷӣ; муждагонӣ, севанҷӣ.

Бастӣ қасаб андар сар,эй дӯст, ба муште зар,
Як бӯса бидеҳ моро, эй дӯст, ба дасторон! *Асҷадӣ*

**ДАСТОРХОН** دستارخوان 1. симот, моида, суфра.

Зи нон гашт дасторхонҳо тиҳӣ,
Фақирон хароб аз ғами фарбеҳӣ. *Сайидо*

2. завола, навола, хӯроке, ки аз меҳмонӣ ва тӯй оварда мешавад, залла.

Ба ман дод аз ин гуна дасторхон,
Ки бар ман ҷаҳонофаринро бихон. *Фирдавсӣ*

**ДАСТОРЧА** دستارچه 1. *шакли тасғири* **дастор** 3, 4.

Ман ангуштарӣ аз миёни дасторча бикушодам. (4)
*Авфӣ*

2. рӯпоккунак, дастпоккунак, сачоқ.

**ДАСТОС** دست‌آس осьёи хурде, ки бо даст мегардонанд, ярғучоқ.

Ҳаст чу даврони фалак тезрав,
Дона ба дастос, чи куҳна, чи нав. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дастос кардан** орд кардан (ба воситаи осьёи дастӣ).

Миқдоре аз он гандум дастос карда нон пухтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ДАСТПАЙМОН** دست‌پیمان пулу моле, ки ҳангоми ақди никоҳ ба зиммаи домод гузошта мешуд, маҳр, кобин, қалин.

Дастпаймоне ба даст ор, то духтаре аз баҳри ту бихоҳам. *Авфӣ*

Ҳоло дастпаймоне фарохури ҳол тартиб кардаам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДАСТПАРВАР||ДАСТПАРВАРД||ДАСТПАРВАРДА** دست‌پرور||دست‌پرورد||دست‌پرورده тарбияёфта, парваришьёфта; **дастпарвари ноз** он кӣ ӯро бо нозу неъмат парвариш кардаанд.

Ҳамаро дид дастпарвари ноз,
Даст аз оини чанг дошта боз. *Низомӣ*

**дастпарварди фиғон** он кӣ бо азобу уқубат калон шудааст.

Ашки чашми шабнамам, дар ҳасрати рӯи гулам,
Дастпарварди фиғонам, хоназоди булбулам. *Сайидо*

**ДАСТПЕЧ** دست‌پیچ **1.** зӯрозмоӣ.

Кунам дастпече ба санҷобиён,
Занам сикка бар сими сақлобиён. *Низомӣ*

**2.** баҳона.

Қазоро дастпечи худ кунад аз каҷравӣ нодон,
Гуноҳи лағзиши худ кӯр доим бар асо бандад. *Соиб*

**3.** *маҷ.* дастак, санад.

**ДАСТПУХТ** دست‌پخت **1.** таоми дастӣ, таоми хонагӣ.

Аз дастпухти табъи ту болаззат аст бас
Бар хони ақл ҳар кӣ шавад меҳмони илм. *Урфӣ*

**2.** *маҷ.* дастпарвард.

Ҳамон Рӯшанакро, ки духти ман аст,
Бад-он нозукӣ дастпухти ман аст. *Низомӣ*

**ДАСТРАНҶ** دسترنج **1.** касбу кор, касбу ҳунар, меҳнат.

Дастхуши кас наям аз бахри ганҷ,
Дасткаше меҳӯрам аз дастранҷ. *Низомӣ*

Биёмӯз фарзандро дастранҷ
В-агар даст дорӣ чу Қорун ба ганҷ. *Саъдӣ*

**2.** музди кор, дастмузд; **дастранҷ хӯрдан** бо музди кор зиндагӣ кардан, бо кор маош ёфтан; ҳосил ва фоида дидан.

Гар ин ҳама ранҷ бар ту бурдам,
Баргӯ, ки чӣ дастранҷ хӯрдам? *Шоҳин*

**ДАСТРАС** دسترس **1.** чизе, ки ба даст даровардаанаш мумкин ва осон бошад, чизи муяссар; **дастрас будан** имконпазир будан; имконият доштан.

Ба чизе, ки бошад маро дастрас,
Бикӯшам, ниёзат наёрам ба кас. *Фирдавсӣ*

Гар ташна ба об дастрас нест,
Чун соғари шир ҳаст, бас нест? *Шоҳин*

Вафову мардумӣ имрӯз кун, ки дастрас аст,
Бувад, ки фардо ин ҳолро завол бувад.*

**дастрас доштан** имконият доштан.

Ғариби шаҳри ту, Ҷомӣ, надошт дастрасе,
Ҷуз он ки пеши ту ин гуфтаи ғариб овард. *Ҷомӣ*

Ба дасти кӯтаҳи ман домани ёре намеояд,
Надорам дастрас, аз дасти ман коре намеояд. *Мушфиқӣ*

**дастрас ёфтан** имкон пайдо кардан.

Надорам тамаъ бар зару сими кас,
В-агарчанд ёбам бад-он дастрас. *Низомӣ*

**2.** қудрат, иқтидор, тавоноӣ.

Маро буд бар меҳтарон дастрас.
Иноии маро барнатобид кас. *Фирдавсӣ*

Фосиқе будӣ ба вақти дастрас,
Порсо гаштӣ кунун аз муфлисӣ. *Носири Хисрав*

**ДАСТСОЗ** دست‌ساز **1.** он чӣ бо даст сохта шудааст; **2.** *маҷ.* сохта, пардохта.

Ҳар моидае, ки дастсози фалак аст,
Ё бенамак аст, ё саросар намак аст... *Хоқонӣ*

**ДАСТСОЙ** دست‌سای *киноя аз* хор, забун.

Гарат хостгор ояд аз ҳамсаре,
Агар подшаҳ бошад, ар чокаре,
Нахоҳам, ки нокарда дастозмой,
Кунӣ ҷавҳари хешро дастсой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАСТТАНГ** دست‌تنگ *ниг.* **дасттиҳӣ.**

Ин порсӣ ҳам дасттанг буд ва вусъате надошт, ки ҳоли маро мараммате кунад. *Носири Хисрав*

**ДАСТТАНГӢ** دست‌تنگی тангдастӣ, мӯҳтоҷӣ, камбағалӣ.

Маро вақте дасттангӣ ва усрате рӯй намуд. *Авфӣ*

**ДАСТТИҲӢ** دست‌تهی фақир, камбағал, мӯҳтоҷ.

Гуфтам, к-ӯ фақиру дасттиҳист,
Мардро доғи фақр рӯсияҳист. *Ҷомӣ*

**ДАСТУР** دستور **1.** вазир.

Бихонд он ҷаҳондида Ҷомоспро,
Ки дастур буд шоҳ Гуштоспро. *Дақиқӣ*

Арасту, ки дастури даргоҳ буд,
Ба ҳар неку бад маҳрами шоҳ буд. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* роҳнамо.

Зафар вайро далелу ҷуд ганҷур,
Вафо вайро амину ақл дастур.
*Фахриддини Гургонӣ*

**дастур кардан** раҳнамо қарор додан; оин кардан, пеша кардан.

Гаҳе шармаш ҳаворо дур кардӣ,
Хирад андешаро дастур кардӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**3.** тарз, тариқ; қоида, қонун, расм, одат.

Дастур он аст, ки ҷавшан бар андом озмуда мешавад. *Авфӣ*

Дастури ҷаҳон,供 бародар, ин аст,
Айшаш ба миён, ғамаш камин аст. *Шоҳин*

**4.** рухсат, иҷозат, фармоиш; **ба дастури...** а) ба тарзи..., ба тартибу қоидаи..., ба расму оини...

Рӯзи дигари фавташ часади латифашро ҷаноза хонда, ба дастури аҷдод дар муҳавватӓн муфтиён дар ҷавори мазори... шайх Мансури мотридӣ ба хок супурдам. *Малеҳо*

б) бо иҷозати...; бо фармоиши...

Ва ба дастури падарам маро ба муҳимми... шаръия дар дорулқазои Самарқанд амр карданд. *Малеҳо*

**дастур додан** иҷозат додан; супориш ва фармон додан.

Ҷон мерасад ҳар дам ба лаб, донӣ, ки бозӣ нест он,
Бар ноз дастуре мадеҳ чашми дағоро ҳар замон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дастур доштан** а) раҳбару раҳнамо қарор додан.

Ҳамеша хирадро ту дастур дор,
Бад-ӯ ҷонат аз носазо дур дор! *Фирдавсӣ*

б) иҷозат доштан; фармон доштан.

**ДАСТУРУЛАМАЛ** *а.* دستورالعمل роҳнамо, нишондод.

Сикандар ин суханонро дастуруламал сохта, биної ҷанг ва сулҳ бар ин ниҳод. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ДАСТУРӢ** دستوری иҷозат, рухсат.

Ба дастурии ӯ шавӣ шуғлсанҷ,
Ки дастури доно беҳ аз теғу ганҷ. *Низомӣ*

**дастурӣ додан** иҷозат додан.

Амруллайс хост, ки пиёда шавад, амир Мозӣ дастурӣ надод. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ДАСТФИШОН** دستفشان *ниг.* **дастафшон** I.

Хезу боло бинамо, эй бути ширинҳаракот,
К-аз сари ҷону ҷаҳон дастфишон бархезам. (1) *Ҳофиз*

**ДАСТФОЛ** دستفال савдои аввалин (ки гӯё барори савдо ба ин вобаста аст), байъи аввал, шавгун.

Дастфоле, ки ҷуди ӯ карда,
Гард аз баҳру кон баровард. *Маъруфии Балхӣ*

**ДАСТХАТ** دستخط **1.** он чӣ бо даст навишта мешавад, дастнавис.

Оби шавқ аз чашми Саъдӣ меравад бар дастхат,
Лоҷарам чун шеър меояд, сухан тар мешавад. *Саъдӣ*

**2.** имзо; **дастхат кардан** (*ё* **намудан**) а) навиштан, руқъа ва шуққа навиштан, мактуб навиштан.

Амир дар зайли саворӣ дастхат намуда, ки фалон сафари Русия кардааст... *Аҳмади Дониш*

б) имзо кардан.

Сиҷилле, ки бар вай кунад дастхат,
Шавад маҳзари гуфтугӯи ғалат. *Туғро*

**ДАСТХУШ||ДАСТХАШ** دستخوش **1.** *ниг.* **даст** (**дасти хуш**).

Пайсипари ҷуръаи майхорагон,
Дастхуши бозии сайёрагон. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* чизе, ки ба даст дароварданаш осон бошад; муяссар, дастрас.

Ҳофиз, ки сари зулфи бутон дастхушаш буд,
Пас турфа ҳарифест, к-аш акнун ба сар афтод. *Ҳофиз*

**дастхуш доштан** дастрас доштан, имкон доштан.

Ба паҳлуи шер он гаҳе даст каш,
Ки дорӣ ба шерафканӣ дастхаш. *Низомӣ*

**ДАСТХУШК** دستخشک *киноя аз* ҳеҷ, ночиз.

Ташнаро қатра беҳ аз гавҳари сероб бувад,
Дастхушк аст садаф пеши ақиқи яманӣ. *Сайидо*

**ДАСТЧАРБӢ** دستچربی *киноя аз* имдод ва ёрӣ; лутфу марҳамат.

Дар ин замона, ки уммеди дастчарбӣ нест,
Магар чароғ зи худ равғане бурун орад. *Соиб*

**ДАСТЬЁБ** دستیاب ғолиб, чира, фирӯз, дастьёбанда ба касе.

Ту он гаҳ, ки бар ман шавӣ дастьёб,
Зани беваро дода бошӣ ҷавоб. *Низомӣ*

**ДАСТЬЁР** دستیار ёридиҳанда, мададгор; хизматгор.

Дастьёру сутуру кори сафар
Сохта, к-ӯ диҳад чӣ некӯтар. *Унсурӣ*

Мулки ӯ пойбанди душмани ӯст,
Қилки ӯ дастьёри ботини ӯст. *Саноӣ*

**ДАСТЬЁРА** دستیاره дастбанд, дастпона.

Ҳаме то аз маҳи нав шаб нашояд
Чу хотуни ҳабаш бар дастьёра. *Бадри Чочӣ*

**ДАСТЬЁРӢ** دستیاری ёрӣ, ёрмандӣ; хизматгорӣ.

Райсуҳра ... хост, ки ба макр ва ҳила ва дастьёрӣ шайхро ба даст оварда ҳокими Мултон шавад. *«Таърихи Фаришта»*

Маро гар дар ин пеша дасте расост,
Ҳам аз дастьёрии Саъдӣ бихост. *Шоҳин*

**ДАФ** دف *ниг.* **доира** II.

Эй басо нуқсон, ки дар зимнаш бувад як навъ суд,
Чун дафи лӯлӣ дарид, аз баҳри маймун чанбар аст. *Фонӣ*

Бонги ною даф аз даҳлезҳо ба зӯр берун меомад. *Аҳмади Дониш*

◇ **дафи зар** *киноя аз* офтоб.

Мурғ чун рақскунон боз наво баргирад,
Лаб пур аз ханда кунад субҳу дафи зар гирад. *Бадри Чочӣ*

**тар будани сари даф** *киноя аз* нодон будан (ба эътибори он ки доираи тар садо намедиҳад).

Куҷо номи асҳоби дониш баранд,
Абулфатҳи Бустӣ сари дафтар аст,
Ҳар он к-ӯ наёяд ба фазлаш муқирр,
Бидонам, ки ӯро сари даф тар аст. *«Тарҷумон-ул-балоғат»*

**ДАФЗАН** دفزن дойразан, дойрадаст.

Зӯҳраву маҳ дафзану шодони мост,
Булбули ҷон масти гулистони мост. *Шамси Табрезӣ*

**ДАФИН** *а.* دفین **1.** пинҳон карда шуда, руст карда шуда, пӯшида.

Пора-пора далқу пунбапӯстин
Дар даруни он амома буд дафин. *Румӣ*

Ганҷи бепоён дар ин қалъа дафин,
Ҳаст он қотил вале ғофил аз ин. *Шоҳидӣ*

**дафин гардидан** пинҳон шудан, рупӯш шудан.

Гоҳ гардад ба хуну хок дафин,
Бистар аз хоку аз хасак болин.

**2.** *маҷ.* маъданиёт, он чӣ дар зери хок пинҳон аст.

Бе шарафи муҳри хозинаш наниҳодаст
Дар дили кон офтоб ҳеҷ дафинро. *Анварӣ*

**3.** дафн кардашуда, гӯронидашуда; **дафин кардан** гӯрондан, дафн кардан.

Дигарон бар вай офарин карданд,
Бо тани куштагон дафин карданд. *Низомӣ*

**ДАФИНА** *а.* دفینه ганҷ, пул ва ҷавоҳироти дар зери замин пинҳон кардашуда; ганҷ, пулу ҷавоҳирот; боигарӣ.

Холи рухат зи банда бидуздид ақлу дин,
Шаб бо чароғ ёфт матоу дафинаро. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳайри ман дар он аст, ки маро хазина ва дафина набошад. *Аҳмади Дониш*

**ДАФН** *а.* دفن гӯронидан, ба хок супоридани мурда.

Чу аз шуғли дафнаш бипардохтанд,
Ҳакимон хираднома̄ҳо сохтанд. *Ҷомӣ*

**дафн кардан** (*ё* **сохтан**) а) дар хок пинҳон кардан, чизеро дар зери замин гӯр кардан.

Зарҳо бибурдам ва ба мавзее дафн кардам. *Авфӣ*

б) гӯр кардан (мурдаро).

Афросиёб ӯро бикушт ва ҳам дар ин ҳисор... ӯро он ҷо дафн карданд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Ҳар кӣ мемирад, дар он ҷо дафн месозанд. *Малеҳо*

**ДАФНАВОЗ** دفنواز доирадаст.

Ба хушхонӣ дафнавози тазарв,
Ба марғулаи зулфи раққос сарв. *Туғро*

**ДАФНУК** دفنوک зинпӯши асп, ғошия.

Аз бузургӣ ки ҳастӣ, эй хаштук,
Чокарат бар китаф ниҳад дафнук. *Рӯдакӣ*

**ДАФОИН** *а.* دفائن *ҷ.* **дафина.**

Қанори боғ ҳама пур хазоини Доро,
Фазои роғ ҳама пур дафоини Қорун. *Ватвот*

**ДАФОТИР** *а.* دفاتر *ҷ.* **дафтар.**

Ҳаргоҳ қазияи бузург рӯй намояд, онро арбоби қалам дар дафотир сабт намоянд. (2) «*Таърихи Фаришта*»

Фа-лоҷарам он чӣ дар дафотир ҳозир дидам, дар ин авроқ кашидам хотири асҳобро. (2) *Аҳмади Дониш*

**ДАФТАР** دفتر **1.** дастаи варақҳои паси ҳам дӯхташуда (барои китобат); **2.** китоб; маҷмӯа; асари навишташуда.

Ба ғайри сафҳаи дил котиби қазо нанавишт
Ҳадиси ишқ, ки дар дафтару китобе нест. *Ибни Ямин*

Дарнагирад дамат, эй носеҳи доно, ба Камол,
То бар оташ наниҳӣ дафтари доноиро. *Камоли Хуҷандӣ*

**3.** китоби қонунҳо, маҷмӯаи қонунҳо.

Яке дафтаре созам аз ростӣ,
Ки напзирад он каҷжию костӣ. *Фирдавсӣ*

**4.** он чӣ, ки дар он дахлу харҷ ба ҳисоб гирифта мешавад, китоби ҳисоб.

Дарди сар бисьёр дорад дафтару тӯмори қарз,
Ҷуз фаромӯшӣ нависад гар яке, аз бар макун! *Савдо*

**5.** *маҷ.* барг, варақ.

Гуфтам: Эй ҷони ҷаҳон, дафтари гул айбе нест,
Ки шавад вақти баҳор аз маи ноб олуда. *Ҳофиз*

◇ **дафтари аъмол** *д.* ҳисоби кору кирдорҳо.

Ҳадиси ишқу ғами дард, Ҷомӣ, ин ҳама чист,
Агар на дафтари аъмоли мост девонат? *Ҷомӣ*

**дафтари мусаввад** а) дафтари сиёҳнависӣ; б) *киноя аз* шаб.

Пайрави амраш аз фалак ҳар субҳ
Тай кунад дафтари мусавваддро. *Бадри Ҷочӣ*

**дафтари ушшоқ хондан** машғули ишқ шудан, ишқбозӣ кардан.

То ба кай гӯям, ки хонам дафтари ушшоқро,
Аз китоби меҳнаташ як сатр агар хонӣ, бас аст. *Туғрал*

**дафтари ғам аз ҳам кушодан** *киноя аз* дарду ҳасрат кардан, ғаму андӯҳи худро баён кардан.

...Сӯи падараш қадам ниҳоданд,
В-он дафтари ғам зи ҳам кушоданд. *Ҷомӣ*

**аз дафтари лайлу наҳор берун кардан** *киноя аз* нобуд кардан.

Дар аввали моҳи барот мушрифи қазо рӯзномаи ҳаёти Навоиро чун фарди ботил аз дафтари лайлу наҳор берун кард. «*Таърихи Сайидроқим*»

**ДАФТАРДОР** دفتردار ҳисобчӣ, ҳисобдор.

**ДАФФОФ** *а.* دفاف **1.** доирасоз, устои дафсоз; **2.** *маҷ.* доирадаст, доиразан.

Даффофу хушовозу накӯрӯст, аз он
Дар доираи ҳусн мақоме дорад. *Сайфӣ*

**ДАФЪ** *а.* دفع **1.** дур кардан, рад кардан; рондан; рафъ кардан, бартараф намудан; нест кардан.

Мудаббирони мамолики он тараф дар дафъи мазаррати эшон машварат карданд. *Саъдӣ*

Шаб барои дафъи сармо пунба мекардам хаёл,
Партави маҳ чун фитод аз равзани кошонаам. *Мушфиқӣ*

**дафъи аодӣ** несту нобуд кардани душманон.

Ҳаким... фармуд, ки дар дафъи аодии мамлакат азми дуруст бағоят писандида аст. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**дафъ кардан** (*ё* **намудан**) дур кардан, рондан; нест кардан.

Моланд агар ба пайкари худ равғани маро,
Бешакку шубҳа дафъ кунад дарди устухон. *Сайидо*

**2.** боздоштан.

Басе кард дар дафъи хун ҳила соз,
Вале хун наистод аз ҳила боз. *Ҷомӣ*

◇ **дафъи хумор** хумор шикастан.

Эй чаманпайкари хуршед-узорам, бинишин,
Ҷоми май гиру паи дафъи хуморам бинишин! *Савдо*

**дафъи ҳодиса** бар зидди ҳодисае чораи қатъӣ дидан.

Эй сарваре, ки ҳазми ту тасдиди мулкро
Ҳангоми дафъи ҳодиса садди мусаддад аст. *Анварӣ*

**ДАФЪА** *а.* دفعه бор, кара.

Сад ҳусн ба он рух ту ба як дафъа фурӯшӣ,
Маҳ рафт ба мизон, ки фурӯ шуд ба тарозу. *Камоли Хуҷандӣ*

**ДАФЪАТАН** *а.* دفعتاً якбора; ногаҳон, нохост.

Ҳар ду бузургвор дафъатан ба забон оварданд, ки эй мавлоно... ҳар чӣ ба хотири шумо бигзарад дар миён оянд. «*Таърихи Фаришта*»

**ДАФЪУЛВАҚТ** *а.* دفع الوقت кашолдиҳӣ, ба таъхир мондан, ақибандозӣ.

Ба афғон гуфт: То чанд, эй ҷафокеш,
Ба дафъулвақт дурам дорӣ аз хеш. *Нозим*

**ДАХИЛ** *а.* دخيل **1.** он кӣ ба кори шахси дигаре дахл дорад; дахолаткунанда; **2.** *маҷ.* ҳамроҳ, шарик, саҳмдор.

**дахил шудан** ҳамроҳ шудан, шарик будан.

Субҳи пирӣ омаду вақти раҳил,
Дар асотиру самар кам шав дахил. *Румӣ*

Шайх гуфт...: Дар истиҷобати дуо ӯ низ дахил шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДАХЛ** *а.* دخل **1.** дахолат, мудохила, по дар миён ниҳодан; **дахл доштан** дахолат доштан; муносибат доштан.

Ҷаноби вазоратмартаба дигар ҳаққе ва дахле дар умури мулкӣ надоранд.' *Садри Зиё*

**2.** даромад, мадохил, воридот; *муқобили* **харҷ.**

Дахли худро музоаф кард ва харҷро кам. *Авфӣ*

Дахли сад баҳр аст харҷи дидаам,
Мардуми чашмам аҷаб дарьёдил аст. *Шавкат*

**дахл кардан** а) суд бурдан, нафъ гирифтан, фоида кардан, даромад кардан; б) дахолат кардан; *маҷ.* гап партофтан, чизе гуфтан.

Хони мазкурро ҳар гоҳ бо усто мулоқот афтодӣ, дахле кардӣ ва усто ҷавоби ҳазломезе гуфтӣ. *Садри Зиё*

**3.** *маҷ.* манбаи таъминот, воситаи таъминот.

Эй ёр,... тавонгарон дахли мискинонанд ва захираи гӯшанишинон... *Саъдӣ*

**4.** ҳосил, ғалладона.

Шоҳо, сипоҳи ту, ки чу мӯранду чун малах,
Бар гирди дахлу донаи деҳқон нишастааст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**дахли Хузистон** мадохилу ҳосили яксолаи шакари Хузистон, ки киштзори найшакар бисьёр дорад.

Ба нозе қалби Туркистон дарида,
Ба бӯсе дахли Хузистон харида. *Низомӣ*

**дахл бардоштан** ҳосил гирифтан.

Чун покбозон ҳар куҷо тухми иродат кoштем,
Аз киштзори орзу дахли бало бардоштем. *Исмат*

**ДАХМ** دخم *ниг.* **дахма.**

Чунин гуфт бо ман ситорашумор,
Ки Рустам кунад дахми Соми савор. *Асадӣ*

**ДАХМА** دخمه сардоба, хонаи зеризаминие, ки дар он ҷасади оташпарастонро мегузоштанд, мақбара, сағона; гӯрхона.

Бар оини шоҳон яке дахма кард,
Чӣ аз зарри сурху чӣ аз ложвард. *Фирдавсӣ*

Ҳеҷ доно зи мурда бок надошт,
Нанг аз дахмаҳои хок надошт. *Бедил*

◇ **ин дахма** *кинoя аз* дуньё.

Май нӯш куну ҷуръа бар ин дахма фишон з-он-к
Дилмурда дар ин дахмаи перӯзаватой. *Хоқонӣ*

**ҳафт дахмаи хазро** *киноя аз* ҳафт табақаи осмон, фалак.

Оби ҳаёт нӯшаду бас хоки мурдагон
Бар рӯи ҳафт дахмаи хазро барафганад. *Хоқонӣ*

**ДАХМАБОН** دخمه‌بان гӯрбон, посбони гӯрхона.

Бидаранд аз симоъ хаймаи чарх,
Сухра бар дахмабон кунанд ҳама. *Ҳотифӣ*

**ДАХШ I** دخش оғоз, ибтидо; шавгун.

Нав-ошиқаму аз ҳама хубони замона
Дахшам ба туаст, ар чӣ киам хуб бувад ҳол. *Фароловӣ*

**ДАХШ II** دخش торик, тира.

Биҳоҳ он чӣ хоҳиву дигар бубахш,
Макун бар дили мо чунин рӯз дахш. *Фирдавсӣ*

**ДАШ** دش худорой, худро ба кифаву сурати хуб даровардан.

Ин кашу даш ҳаст ҷабру ихтиёр,
Аз вараи ин даромад ҷазби ёр. *Румӣ*

**ДАШНА** دشنه навъе аз ханҷар, корди нӯгтез.

Густох манеҳ ба ҳарфаш ангушт,
То бар дами дашна ноядат мушт. *Шоҳин*

**дашна задан** ханҷар задан, бо корд ҳамла кардан.

Он дигар ба Восил андаррасид ва вай андар намоз буд, дашна андар Восил зад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**дашна кашидан** корд кашидан, қасди куштан кардан.

Чу шуд дилбастаи меҳраш, макаш дашна, макуш ташна,
Чу навак дар ҷигар дорад, магӯ таркаш, макун қурбон! *Бадри Чочӣ*

◇ **дашнаи субҳ** *киноя аз* равшании субҳ.

Ман он румсолори тозиҳушам,
Ки чун дашнаи субҳ зангӣ кушам. *Низомӣ*

**дашнаи тез баркашидани субҳ** *киноя аз* дамидани субҳ.

Субҳ чун баркашид дашнаи тез,
Чанд ҳуспӣ, Низомиё, бархез! *Низомӣ*

**ДАШНАШИКОР** دشنه‌شکار касе, ки бо дашна шикор мекунад.

Қарданд зиреҳ пӯст бар андоми шаҳидон,
Мижгони касе дашнашикор аст, бибинед. *Саъдӣ*

**ДАШНОМ** دشنام *ниг.* **душном.**

**ДАШТ** دشت **1.** саҳро, биёбон; замини ҳамвори васеъ.

Он зиндагие, ки бе ту бигзашт,
Бодест гузашт бар сари дашт. *Шоҳин*

**Дашти Карбало** номи мавзее (дар Ироқ), ки он ҷо имом Ҳусайн — писари Алӣ — кушта шудааст.

З-остини шохи гул фаввораи хун сар кашид,
Домани саҳро зи ҷӯши лола дашти Карбалост. *Сайидо*

**2.** зироаттоҳ, киштзор.

Ҷаҳондида пире бар ӯ баргузашт,
Чунин гуфт хандон ба нотури дашт:
Мапиндор, ҷони падар, к-ин ҳимор
Кунад дафъи чашми бад аз киштзор. *Саъдӣ*

Дами субҳ деҳқони зарринаташт
Бaромад паи обдорӣ ба дашт. *Сайидо*

**3.** Дашти Баёз, ки шаҳрест дар наздикии Хуросон.

Дар Бухоро бандаи садри ҷаҳон
Муттаҳам шуд, гашт аз садраш ниҳон.
Муддати даҳ сол саргардон бигашт,
Гаҳ Хуросон, гаҳ Қуҳистон, гоҳ Дашт. *Румӣ*

◇ **ин дашт** *киноя аз* дуньё, олам.

Макун айбам зи хун хӯрдан дар ин дашт,
Ки коромӯзи оҳуи таторам. *Ҳофиз*

Дар мазраи ҷаҳон мафишон донаи умед,
З-ин дашт баргузар, ки заминест донасӯз. *Урфӣ*

**дашти найзаварон** *киноя аз* Арабистон.

Фаровон кас аз дашти найзаварон
Бари хеш хонд озмуда сарон. *Фирдавсӣ*

**дашти саворони найзагузор** *киг.* **дашти найзаварон.**

Яке мард буд андар он рӯзгор
Зи дашти суворони найзагузор. *Фирдавсӣ*

**(ин) дашти тапишхез** *киноя аз* дуньёи пурташвиш.

Гарди ором дар ин дашти тапишхез куҷост,
То ба ҷое бирасед, обила буньёд кунед. *Бедил*

**ДАШТБОН** دشتبان посбони киштзор, нигаҳбони кишт.

Чу дар сабза дид аспро даштбон,
Кушода забон шуд дамону данон. *Фирдавсӣ*
Паи гӯр, к-аз даштбонон гум аст,
Зи номардумиҳои ин мардум аст. *Низомӣ*

**ДАШТБОНӢ** دشتبانی посбонӣ, назорати киштзор.

Биёбониён паҳлавонӣ кунанд,
Маликзодагон даштбонӣ кунанд. *Низомӣ*

**ДАШТГОҲ** دشتگاه **1.** биёбон, саҳро; **2.** *маҷ.* гӯристон.

Бигуфто, ки кардам дар ин даштгоҳ
Ба гӯри гадоёну шоҳон нигоҳ,
Нашуд устухонҳои шоҳон ҷудо
Ба чашми ман аз устухони гадо. *Ҷомӣ*

**ДАШТНАВАРД** دشت‌نورد *киг.* **даштпаймо(й).**

... В-эй даштнаварди кӯҳпаймой
Нагрифта сукун ду дам ба як ҷой. *Ҷомӣ*

**ДАШТНИШИН** دشت‌نشین он кӣ дар дашту биёбон зиндагӣ мекунад.

Аҷуза даштнишин буда, пеш аз ин вақте инчунин ҳангомае надида буд. *Садри Зиё*

**ДАШТПАЙМО(Й)** دشت‌پیما(ی) биёбонгард.

Ҳар фард раҳи назорапирой
Шуд кӯҳнаварду даштпаймой. *Файзӣ*
Ғизоли даштпаймое, биёбонгард наҳҷире,
Адоватҷӯӣ бераҳме, зи сар то пой тазвире.
*Сайидо*

**ДАЪБ** *а.* دأب одат, расм; хӯ, хислат.

Даъби мо нест гила хоса ба ҳар ноҷинсе,
Гарчи анвои ҷафо аз ҳама асноф кашем. *Ҷомӣ*

Ва даъби он ҳазрат он буд, ки ҳар рӯз шеъре дар миён меандохтанд ва шуароро ба ҷавоб ва татаббӯъи он маъмур месохтанд. *Восифӣ*

**ДАЪВАТ** *а.* دعوت **1.** ҷеғ задан, таклиф намудан.

Даъвати сулҳ монд номасмӯъ,
Бар фасод уфтод азми руҷӯъ. *Бедил*

**2.** зиёфат, меҳмонӣ.

Оқибат чун шуд сарои ӯ тамом,
Даъвате оғоз кард аз баҳри ом. *Аттор*

**даъват кардан (ё фармудан)** а) хондан, ҷеғ задан, таклиф намудан ба коре ё ҷое.

Муддате даъвати мардум мекарданд ва мардумро ба байъати худ мехонданд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Бирав, эй зоҳиду даъват макунам сӯи биҳишт,
Ки худо дар азал аз баҳри биҳиштам насиришт.
*Ҳофиз*

б) ба зиёфат таклиф кардан; зиёфат кардан.

Мизбонии хос хӯи бад аст,
Даъвати ом кардан аз хирад аст. *Саноӣ*

Рӯзе амлокдор, раис ва амину оқсаққолонро даъват фармуд. *Садри Зиё*

**3.** дуо; талаб, хоҳиш (махсусан аз худо).

Беш аз буруташон нагузоштасту нагзарад,
Ашъорашон чу даъвати номустаҷобашон. *Хоқонӣ*

**ДАЪВАТӢ** دعوتی даъватшуда, хондашуда.

Ҳин биё, ки ман расулам даъватӣ,
Чун аҷал шаҳваткушам, не шаҳватӣ. *Румӣ*

**ДАЪВО||ДАЪВӢ** *а.* دعوا||دعوی **1.** додхоҳӣ, барои мудофиаи ҳуқуқ ба маҳкама муроҷиат намудан; ҷанҷол, низоъ.

Оташ қурбони ҳар кӣ бипазирад, сухан ва даъвои ӯ ҳаққ аст. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Манеҳ аз ҳад бурун по бар гулӯи шиша, эй соқӣ,
Наметарсӣ, ки бар гардан туро даъвои хун афтад.
*Сайидо*

**2.** иддио, талаби нодуруст, талаби ноҳақ.

Ба гардун паллаи худ бурда хуршед аз сабуксангӣ,
Зи даъвӣ бас ки шуд ҳампаллаи санги тарозуят.
*Асирӣ*

**даъво доштан** *киг.* **даъво кардан.**

Давлати салотини мамолики Мовароуннаҳр бисёр хурд аст, чунки замини эшон маҳдуд, маазолик дар он панҷ-шаш нафар даъвои истиқлол доранд.
*Аҳмади Дониш*

**даъво кардан** иддио кардан, он чиро ки нест, ба худ нисбат додан.

Даъвӣ кунӣ, ки шоири даҳрам, валек нест
Дар шеъри ту на ҳикмату на лаззату на чам.
*Шаҳид*

Ба ғурури мулки Миср даъвои худоӣ кард.
*Саъдӣ*

**3.** шаҳодат, гувоҳӣ; **даъвӣ додан** гувоҳӣ додан.

Лабу даҳони ту даъвӣ ба куштанам доданд,
Вакили мутлақ аз ин ҳар ду кас киро кардӣ?
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **даъвии нони қоқ** иддиое, ки асоси ноҷизе дорад.

Гарчи тамаъ буридаам, ошиқи ранҷдидаам,
Муфт чӣ гуна бигзарам даъвии нони қоқро? *Савдо*

**даъвӣ задан** лофидан, ифтихор изҳор намудан.

Соҳиби иззати зотӣ назанад дам зи ҳасаб,
Ғунча ҳаргиз назанад даъвии гулпираҳанӣ. *Сайидо*

**ДАҒАЛ** دغل **1.** макр, ҳила.

Бар замин зад кӯҳнаро, к-эй беиёр,
З-ин дағал моро баровардӣ зи кор. *Румӣ*
Муқомире ба даруни қиморхонаи ишқ
Хазинаи ду ҷаҳон бохт бе дағою дағал. *Исмат*

**2.** маккор, ҳилагар, фиребгар; қаллоб.

Бирав, шери дарранда бош, эй дағал,
Маяндоз худро чу рӯбоҳи шал. *Саъдӣ*
Он беҳ, ки зи асбоби парӣ парҳезӣ,
В-аз нанги табибони дағал бигрезӣ. *Ҷомӣ*

**3.** носара, сақат (оид ба пули тиллову нуқра).

То чӣ хоҳӣ харидан, эй мағрур,
Рӯзи дармондагӣ ба сими дағал. *Саъдӣ*

**ДАҒАЛӢ** دغلی ҳилагарӣ, маккорӣ, фиребгарӣ.

Зоҳид... нақши дағалию бевафоии ӯро [дуньёро] аз рӯи дафтари рӯзгор хонда медонист.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

Аз чунон шоҳу сарваре чу Алӣ
Гар касе сар кашад, зиҳӣ дағалӣ. *Ҷомӣ*

**ДАҒДАҒА** *а.* دغدغه **1.** тарс, бим; ташвиши хотир; воҳима, васваса.

Шоҳи Яманро зоҳир аз ӯ дағдаға дар дил ва хадшае дар хотир падид омада. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

... К-ин шоҳ сари гадо чӣ дорад?
З-ин дағдаға муддао чӣ дорад? *Шоҳин*

**дағдаға доштан** тарсу воҳима доштан.

Султон Қутбиддин *дағдағаи бисьёр аз ҷониби* Тоҷуддин дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** майлу хоҳиш, орзу, ҳавас.

То маро мансаби дарбонии ӯ ҳосил шуд,
Аз сари дағдағаи ному нишон бигзаштам. *Имло*

То чанд бигӯӣ сухане аз даҳани ӯ,
Бигзар ту аз ин дағдаға, к-ин қофия танг аст. *Туғрал*

**дағдаға кардан (ё намудан)** хоҳиш ва орзӯю ҳавас кардан.

Ҳар вазире иддиои ҳашмат ва дағдағаи кишваркушоию шавкат менамуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ДАҒО** دغا **1.** макр, ҳила, фиреб.

Ҷаҳон кӯҳна золест зиракфиреб,
Ба зарқу дағо хешро дода зеб. *Ҷомӣ*

**дағо бохтан** дар бозӣ фиреб ба кор бурдан, каҷбозӣ, қаллобӣ кардан.

Даврон хори меҳнат дар роҳи ӯ андохт ва ҳарифи каҷбози фалак бо ӯ дағо бохт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**дағо задан** фиребу найранг кардан.

Бо ҷаҳон кӯш, то дағо назанӣ,
Хайма дар коми аждаҳо назанӣ. *Низомӣ*

**дағо намудан** фиреб додан, найранг кардан; **дағо хӯрдан** фиреб хӯрдан.

То кай дағо хӯрам зи ту, эй бевафо, бирав,
Бигзоштам ба муддаиён муддао, бирав! *Зуҳурӣ*

**2.** норост, нодуруст; айбдор; фиребгар, маккор.

Чун тарозуи ту каҷ буду дағо,
Рост чун ҷӯӣ тарозуи ҷазо. *Румӣ*

Ҷон мерасад ҳар дам ба лаб, донӣ, ки боре нест он,
Бар ноз дастуре мадеҳ чашми дағоро ҳар замон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** носара, қалб (дар бораи симу зар).

**ДАҒОБОЗ** دغاباز каҷбоз; фиребгар, ҳилагар.

Бар ин арса машав каҷрав чу фарзин,
Дағобоз аст гардун, мӯҳра барчин. *Убайди Зоконӣ*

Ҳуш дор, ки гетии дағобоз
Ногаҳ кунадат ситеза оғоз. *Шоҳин*

**ДАҒОПЕША** دغاپیشه фиребгар, ҳилагар.

Чанд рӯзе зи паи таҷриба бемораш кун,
Бо табибони дағопеша сару кораш деҳ! *Шамси Табрезӣ*

Гар ба накде диҳадат майли дағопеша рақиб,
Ба фиребаш наравӣ, к-ин ҳама роҳи буҷул аст. *Ҳайрат*

**ДАҚ(Қ)** I *а.* دق **1.** кӯфтан, кӯбидан.

Вақти дақ(қ) оҳангар ар пӯшид далқ,
Эҳтишоми ӯ нашуд кам пеши халқ. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* дархост, гадоӣ.

Сер нӯшӣ аз таому нуқли ҳақ,
То равад аз ту шикамхорию дақ. *Румӣ*

**дақ кардан** гадоӣ кардан.

Воизеро дидам, ки ҳама рӯз дақ мекард ва зар мениҳод ва намехӯрд ва ба кас намедод. *«Хористон»*

**3.** сарзаниш, таъна, маломат.

Ҷуз магар он сӯфие, к-аз нури ҳақ
Сер хӯрд, ӯ фориғ аст аз нангу дақ. *Румӣ*

Раҳм кун ӯрову кам кун таъну дақ,
Худ мабину хавф кун аз макри ҳақ. *Шоҳидӣ*

**дақ гирифтан** айбҷӯӣ ва эътироз кардан.

Чунон хидмат ба ҷой овардӣ, ки султон бар вай ҳеҷ дақ натавонист гирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хез ва то пой дорӣ, гурез, ки ҳасудон бар ту даққе гирифтаанд ... *Саъдӣ*

**дақ додан** таъна задан.

Ғизои рӯҳ бувад бодаи раҳиқ, алҳақ,
Ки рангу бӯш диҳад рангу бӯи гулро дақ. *Ибни Сино*

**ДАҚ(Қ)** II *а.* دق як навъ матои нафиси қиматбаҳо; **даққи мисрӣ** як навъ қумоши нафиси мисрӣ.

Рафту бардошт як ба як салабаш,
Даққи мисрӣ, амомаи қасабаш. *Низомӣ*

Ҷаҳл саратро чу ба пастӣ фиганд,
Кай шавадат аз дақи мисрӣ баланд?! *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАҚИҚ** *а.* دقیق **1.** борик, нозук.

Агарчи мӯи миёнат ба чун мане нарасад,
Хуш аст хотирам аз фикри ин хаёли дақиқ. *Ҳофиз*

Ҳам дар ин ҷо ба назди фаҳми дақиқ
Гашт бепарда маънии таҳқиқ. *Бедил*

**2.** маҳин, латиф; хушоҳанг.

Фарҳанги суханҳои дақиқи Туғрал,
Не таври «Сурох» аст, на гуфтори «Ҳамиз» аст. *Туғрал*

**муаммои дақиқ** сухани пӯшидамаънои борик.

Аммо фақир дар тасҳили ин муаммои дақиқ ва дар зикри ин муддаои амиқ фурӯ рафтам. *Восифӣ*

**ДАҚИҚА** *а.* دقیقه **1.** нуктаи борик; сухани пӯшидамаънои нозук.

Миёни ӯ, ки худо офаридааст аз ҳеҷ,
Дақиқаест, ки ҳеҷ офарида накшодаст. *Ҳофиз*

**дақиқа рондан** нуктаи борик гуфтан, сухани нозук гуфтан.

Бад-ин дақиқа, ки рондам, гумони гадья мабар
Ба банда, гарчи гадоӣ шариати шуаростٍ. *Анварӣ*

**2.** ҷузъи нозук ё нуктаи нозуки ягон касбу ҳунар ва ғ.

Маро аз илми куштӣ дақиқае монда буд..., имрӯз бад-он дақиқа бар ман ғолиб омад. *Саъдӣ*

Бозорӣ ... дар ҷавоб навишт, ки он ки давлат ба ман арзонӣ дошта, ҳеҷ дақиқае аз таълими ҷаҳондорӣ фурӯ нагузошта. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** шастьяки соат, ки ба шаст сония баробар аст;

**4.** *нуҷ.* шастьяки дараҷа, аз шаст як ҳиссаи дараҷа.

**ДАҚИҚАДОН** دقیقه‌دان борикбин, нозукфаҳм, донишманд.

Қорӣ Абдулмаҷиди ҳаким дар мантиқу фалсафа дақиқадон буд. *Садри Зиё*

**ДАҚИҚАЁБӢ** دقیقه‌یابی борикбинӣ, хурдадонӣ, нуктасанҷӣ.

Шуд маҳви дақиқаёбии ӯ,
Ҳайрони назоратобии ӯ. *Файзӣ*

**ДАҚИҚАХӮ(Й)** دقیقه‌خو(ی) нозуктабъ.

Дар додгарӣ дақиқахӯе,
Барбаст ҷаҳон ба тори мӯе. *Файзӣ*

**ДАҚИҚАШИНОС** دقیقه‌شناس 1. нуктасанҷ.

Чун ӯ надид дидаи айём қарнҳо
Равшандиле, дақиқашиносе, суханваре. *Ҷомӣ*

2. борикбин, нозукрав.

[Дар Кашмир] лашкаре [буд], ки андешаи ҳисоби эшон дар замири ваҳми дақиқашинос нагузаштӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДАҚИҚНАЗАР** دقیق‌نظر борикбин, хурдабин.

Аё дақиқназар меҳтаре, ки гоҳи сахо
Тавонӣ, ар бичаконӣ ҳаме зи оташ об. *Анварӣ*

**ДАҚИҚУННАЗАР** *а.* دقیق‌النظر *ниг.* **дақиқназар.**

Пас дабир бояд каримуласл, шарифулирз, дақиқунназар, амиқулфикр, соқибурраъй бошад. *Низомии Арӯзӣ*

**ДАҚИҚЪЁБ** دقیق‌یاب борикбин, нозукфаҳм; нуктасанҷ.

**ДАҚОИҚ** *а.* دقائق *ҷ.* **дақиқа.**

Аммо аз дақоиқи ин илм ӯ чизеро намедонист. (2) *Ибни Сино*

Бар румузу ҳикоёт ва ишорот ва ҳақоиқу дақоиқ касе мисли шайх Аттор соҳиби вуқуф нашуда. (2) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**дақоиқ рондан** нозукбаёнӣ кардан.

Аз каромоти он ҳақоиқ хонд,
В-аз мақомоти ин дақоиқ ронд. *Ҷомӣ*

**ДАҚОИҚШИНОС** دقائق‌شناس *ниг.* **дақиқашинос.**

Шуд аз гардиши чархи деринасос
Ҳақоиқпазиру дақоиқшинос. (1) *Ҷомӣ*

**ДАҚҚ** I *а.* دق *ниг.* **дақ(қ)** I.

**ДАҚҚ** II *а.* دق *ниг.* **дақ(қ)** II.

**ДАҚҚУЛҲАСИР** *а.* دق‌الحصیر бӯрьёкӯбӣ, бӯрьёкӯбон, зиёфати хонаи нав.

**ДАҲ** ده *шумораи миқдорӣ* адади 10 (۱۰); ◊ **даҳу ду** *киноя аз* дувоздаҳ бурҷи осмон.

Ба як дам задан з-ин фурӯзанда ҳафт
Бигӯяд, ки андар даҳу ду чӣ ҳаст... *Фирдавсӣ*

**даҳ додан** ба ҳар ду даст аз пеши худ рондан; дафъ кардан.

Сурати бадро чу дар дил раҳ диҳанд,
Аз надомат охираш ҳам даҳ диҳанд. *Румӣ*

**ДАҲАН** دهن *ниг.* **даҳон.**

**ДАҲАНБАНД** دهن‌بند чизе, ки бо он даҳони ҳайвонотро мебанданд (барои нагазидани саг ва аспи газанда, барои ба алаф даҳан назадани гови корӣ ва м. инҳо), пӯзбанд.

Беҳтар аз серӣ даҳанбанде набошад шерро,
Ғофил аст он кас, ки мол аз душманон дорад дареғ. *Соиб*

**ДАҲАНБАСТА** دهن‌بسته хомӯш.

На тифли даҳанбаста будӣ зи лоф,
Ҳаме рӯзӣ омад ба ҷавфат зи ноф! *Саъдӣ*

**ДАҲАНБОЗ||ДАҲОНБОЗ** دهن‌باز||دهان‌باز даҳоньяла; ҳайрон, ошуфта.

Лола даҳонбоз монд бар лаби ҷӯи баҳор,
То шуда хандон чу гул лаъли лаби ҷӯйбор. *Бадри Ҷоҷӣ*

Боз чу гунҷишк даҳонбоз нест,
Ҷои сухан дар даҳани боз нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**даҳанбоз мондан** ҳайрон мондан, мутаҳайир шуда мондан.

Сабза чу дебочаи худ боз хонд,
Шораки бечора даҳанбоз монд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАҲАНБӮС** دهن‌بوس он, кӣ ба касе бӯса медиҳад.

Лола, ки шуд бод даҳанбӯси ӯ,
Дидаи наргис шуда ҷосуси ӯ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДАҲАНДАРИДА** دهن‌دریده *ниг.* **даҳондарида.**

Гул ар ба рӯи ту даъвӣ кунад, машав дарҳам,
Даҳандарида ба ҷуз беҳаё намебошад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ДАҲБОШӢ** ده‌باشی саркардаи даҳ сипоҳӣ.

**ДАҲГӮР** ده‌گور сифати Баҳроми Гӯр, ки даҳ гӯрро ба як ҳамла шикор мекардааст.

Марди даҳгӯр буд дар нахчир,
Мурдаро кай бувад зи гӯр гузир. *Низомӣ*

**ДАҲДАҲӢ** ده‌دهی: **зари даҳдаҳӣ** тиллои холис, сара, беғаш, комилъиёр.

Худ зари даҳдаҳӣ ба чанг омад,
Дур зи дарьё, гуҳар зи санг омад. *Низомӣ*

Арсае, к-аш хок зарри даҳдаҳист,
Зар ба ҳадья бурдан он ҷо аблаҳист. *Румӣ*

**ДАҲДИЛ||ДАҲДИЛА** ده‌دل||ده‌دله 1. мунофиқ, дурӯя; булҳавас.

Шарҳи он бигзораму гирам гила
Аз ҷафои он нигори даҳдила. *Румӣ*

Ӯ ёри вафо набваду аз ёр бибуррад,
Ин даҳдиларо маҳрами асрор мадоред. *Шамси Табрезӣ*

2. *киноя аз* далер, диловар, шуҷоъ.

Аз дидани тавоифи атрофи бӯстон
Вақти назора мардуми якдил чу даҳдил аст. *Адиб Собир*

**ДАҲЗАБОН** ده‌زبان бисьёргӯй, пургӯй, лаққӣ, серҷоғ.

Ба сони савсан агар даҳзабон шавад Ҳофиз,
Чу ғунча пеши туаш мӯҳр бар даҳан бошад. *Ҳофиз*

Бас куну хомӯш кун, эй даҳзабон,
К-ин ҳама як гӯш наовардаанд. *Шамси Табрезӣ*

**ДАҲЛЕЗ||ДЕҲЛЕЗ** دهليز 1. даромадгоҳ, мадхал; хонаи хурде, ки аксар дар он ҷо пайгаҳу обрез воқеъ буда, аз он ба хонаи калон медароянд.

Аз суффаи хона то ба даҳлез
Мекард зи хуни дида гулрез. *Шоҳин*

[Шоҳзода] касонро дар даҳлез таъин кард, ки чун ман гӯям «бизанед!» алалфавр дароед ва вазирро аз миён бардоред. *Аҳмади Дониш*

2. роҳрави болопӯши мобайни дарвозаву дари хона.

**ДАҲЛЕЗА||ДЕҲЛЕЗА** دهليزه 1. *ниг.* **даҳлез**; 2. даромадгоҳи тангнои дара.

Ба даҳлезаи он гузаргоҳи сахт
Чу шерон зи Ширвон бурун бурда рахт. *Низомӣ*

**ДАҲЛЕЗӢ** دهليزى: **сухани даҳлезӣ** *киноя аз* сухани беҳуда, гапи беасос.

Гуфт: Даҳлезист, илло, ин сухан,
Пеши шаҳ хок аст ин зарри куҳан. *Румӣ*

**ДАҲМАРДА** دهمرده: **ҷоми даҳмарда** *киноя аз* ҷоми калон.

Таваққуф макун, ратли пуркарда деҳ,
Ба дарьёкашон ҷоми даҳмарда деҳ. *Низомӣ*

**ДАҲМАРДАГӮӢ** دهمرده گوى касе, ки ба қадри даҳ кас гап мезанад, пургӯӣ, сергап.

Ҳазар кун зи нодони даҳмардагӯй,
Чу доно яке гӯю парварда гӯй! *Саъдӣ*

**ДАҲО** *а.* دها зиракӣ, камоли фикр ва нуктаи аълои фиросат; ботадбирӣ.

Даҳову диҳиш дораду мардумӣ,
Сурӯшест дар сурати одамӣ. *Низомӣ*

**ДАҲОЗ||ДАҲОЖ** دهاز||دهاژ бонг, фарьёд, наъра.

Фаррухӣ, бандаи ту, бар дари ту
Аз нашоти ту баркашида даҳоз. *Фаррухӣ*

**ДАҲОК** دهاك лақаби Заҳҳок.

Чун [Заҳҳок] муттасиф ба даҳ айб буд мулаққаби Даҳок шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДАҲОН||ДАҲАН** دهان||دهن 1. узви бадани инсон ва ҳайвон, ки дар он дандонҳо ва забон ҷойгир аст ва хӯрок дар он хоида нарм карда мешавад; ком.

Ва даҳон чун мазаи қавӣ ёбад, мазаи заиф андар наёбад, зеро ки он олати ҷисмонӣ бо он чизи қавӣ машғул шуда бошад. *Ибни Сино*

На чандон бихӯр, к-аз даҳонат барояд,
На чандон, ки аз заъф ҷонат барояд. *Саъдӣ*

**даҳони фарох** даҳани калон.

Даҳоне фароху сияҳ чун лавед,
К-аз ӯ чашми бинанда гаштӣ сапед. *Низомӣ*

2. *маҷ.* қисми саркушодаи зарф, тӯп ва ғ. хоҳ бо сарпӯш ва хоҳ бе сарпӯш.

Даҳони шиша кушо, субҳ шуд, шароб бирез,
Мае ба соғари ман ҳамчу офтоб бирез! *Хоқонӣ*

**даҳони хома** нӯги қалам.

Аз даҳони хома ҳар шаб, Сайидо, оби сиёҳ
То саҳар дар ҳасрати он зулфу кокул мечакад. *Сайидо*

3. *маҷ.* даромади ҷӯи об, сари об.

Цефа чу бандад даҳани ҷӯй танг,
Оби равон гирад аз он бӯю ранг. *Ҷомӣ*

◇ **даҳони дарида** даҳони бефаровез, даҳони пургӯӣ ва сафсатагӯӣ; **даҳони писта** *киноя аз* даҳони танг.

Шӯхи баққол аз даҳони пистааш гуфтам сухун,
Хонаи ман рафту гуфто: Кишмишигӯӣ макун. *Сайидо*

**даҳон бастан** худдорӣ кардан аз хӯрок.

Даҳон баст Фазлӣ ба рӯзи сиём
Зи шурби шаробу зи акли таом. *Фазлӣ*

**даҳон боз (во)мондан** яла шуда мондани даҳан аз ҳайрат ва тааҷҷуб.

Чу механдад лаби шаккарфишонат,
Зи ҳайрат боз мемонад даҳонҳо. *Хисрави Деҳлавӣ*

Гӯям агарат хубии ҳавлоию ҳавло,
То ҳашр бимонад зи тааҷҷуб даҳанат во. *Савдо*

**даҳан пахн мондан** даҳан кушода мондан; *киноя аз* ҳайрон гаштан, моту мабҳут шудан.

Ҳар кӣ акси рухи ту мебинад,
Даҳанаш пахн боз мемонад. *Аттор*

**даҳон пуроб шудан** (*ё* **гаштан**) *киноя аз* тамаъ кардан; ҳавас рафтан, оби даҳан рафтан аз ҳавас ва ҳаловат.

Агар дидаме ин ғанимат ба хоб,
Даҳонам шудӣ з-ин ҳаловат пуроб. *Низомӣ*

Ҳадиси теғи ту ҳар ҷо, ки дар миён ояд,
Даҳони захми шаҳидон пуроб мегардад. *Соиб*

**даҳони** *касеро* **фурӯ бастан** хомӯш кардан; забонкӯтоҳ кардан (ба воситаи ришва ва ғ.).

Чу пеши луқмаҷӯён нон шикастӣ,
Даҳонашро фурӯ бастию хастӣ. *Ҳилолӣ*

**даҳан аз ханда гирифтан** аз ханда худдорӣ кардан; нахандидан.

Парешон шуд ин роз бар марду зан,
Зи ханда гирифтанд мардум даҳан. *Савдо*

**аз даҳан омадани бӯи шир** *киноя аз* ҳанӯз хурдсол ва бача будан; **ба даҳанҳо афтодан** *киноя аз* мавриди гуфтугӯи мардум шудан, вирди забонҳо шудан.

Хешро дар назари халқ нигаҳ дор азиз,
К-аз назарҳо чу фитодӣ, ба даҳанҳо афтӣ. *Саиди Ашраф*

**бе даҳон хандон шудан** аз таҳи дил хурсанд шудан.

Бо тазарруъ бош, то шодон шавӣ,
Гирья кун, то бе даҳон хандон шавӣ. *Румӣ*

**берун аз даҳан рафтан** ошкор шудан, фош гардидан.

Маро кай метавонанд аз забонҳо ҷамъ кард акнун,
Ман он рози ниҳон будам, ки берун аз даҳан рафтам. *Сайидо*

**дар даҳони мор будани** *чизе киноя аз* дастнорас будани чизе.

Он мӯҳра, ки дар даҳони мор аст,
Осон шуданаш аҷиб кор аст. *Шоҳин*

**дар даҳони мор ниҳодан** *чизеро киноя аз* чизеро тамоман дастнорас гардондан, ноёб ва нодир кардан.

Он чӣ пазруфта буд, ҳеҷ надод,
Мар-варо дар даҳони мор ниҳод. *Саноӣ*

**дар даҳон омадани ном** ном бурдан; машҳур шудан.

Кӯшам, ки бипӯшам, санамо, номи ту аз халқ,
То номи ту кам дар даҳани анҷуман ояд. *Рӯдакӣ*

**мӯҳр дар даҳон будан** *киноя аз* хомӯш будан.

Ҳозирҷавобии он бад-он масоба буд, ки ҳамагӣ дар ҳузураш мӯҳр дар даҳон ва гунгзабон будандӣ. *Садри Зиё*

**ДАҲОНА** دهانه **1.** зангори маъдании сабзранг, ки аз кони мис ҳосил ва бештар ҳамчун даво истифода мекунанд, зоҷи сабз.

Дар он ҷо маъдани даҳона бошад, ки баъд аз даҳонаи Фаранг дар тамомии маъмура ба хубии вай даҳонаи хушнамо набошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**даҳонаи Фаранг** маъдани даҳона, зоҷи сабз.

Зи тоби хашми ту гар партаве ба Рум расад,
Шавад забонаи оташ даҳонаҳои Фаранг.
*Камоли Исмоил*

**2.** ибтидои дара ё ғор ва ғ.; резишгоҳи дарьё.

Шуд замин канда бо даҳонаи об,
Ки кас он ганҷро надида ба хоб. *Низомӣ*

**3.** оҳани махсуси *лаҷоми асп*, ки аз *даҳони асп* гузаронда мешавад.

Чу дониш надорӣ ту дар порсой,
Ба сони лигоме ба вай бе даҳона,
Бас аст ин ки гуфтамт, к-афзун нахоҳад,
Чу тозӣ бувад аспи як тозиёна. *Носири Хисрав*

**ДАҲОНБОЗ** دهان‌باز *ниг.* **даҳанбоз.**

**ДАҲОНДАРИДА** دهان‌دریده *киноя аз* ҳарзагӯй, сафсатагӯй.

**ДАҲОНТАНГ** دهان‌تنگ тангдаҳон, ғунчадаҳон; *киноя аз* хушрӯй.

Даҳонтангон ба лабҳои шакархо
Надода дар даҳон лавзинаро ҷо. *Шодӣ*

**ДАҲОР** دهار ғор; дара; шикофи кӯҳ.

Якояк пароканда бар дашту ғор,
Забон чун дарахту даҳон чун даҳор. *Асадӣ*

**ДАҲОҚИН** *а.* دهاقین *ҷ.* **деҳқон.**

Ободии мамлакати хавоқин аз самароти иҷтиҳоди даҳоқин аст. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Устод Абулқосими Фирдавсӣ аз даҳоқини Тӯс буд. (1) *Низомии Арӯзӣ*

**ДАҲПАНҶ||ДАҲПАНҶӢ** دهپنج‖دهپنجی тиллову нуқраи қалб ва носара, тиллову нуқрае, ки ними он филиззи дигарест.

Дар тарозуи осмонсанҷӣ
Бозҷустанд сими даҳпанҷӣ. *Низомӣ*

**ДАҲР** *а.* دهر **1.** замон, давр; аср.

Ҷуз наргиси хунхори ту донӣ, ба ҳама даҳр
Бемори дилозор надида, нашунида. *Фонӣ*

Азизон зубдаи машоҳири асранд, умдаи маорифи даҳр. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* дуньё, ҷаҳон.

Не, не, ки чарху даҳр надонанд қадри фазл,
Ин гуфта буд гоҳи ҷавонӣ падар маро.
*Носири Хисрав*

Ба даҳр, эй Сайидо, имрӯз хушьёрӣ намебинам,
Қадам ҳар ҷо гузорам, по ба занҷири ҷунун афтад. *Сайидо*

**3.** *маҷ.* рӯзгор; тақдир, қазову қадар; толеъ, бахт.

Бода ту хӯрдӣ, гунаҳи заҳр чист?
Ҷурм ту кардӣ, гунаҳи даҳр чист? *Низомӣ*

Ба рифқ аз чунон саҳмгин ҷойгоҳ
Расонид даҳраш бад-он пойгоҳ. *Саъдӣ*

**ДАҲРА** دهره навъе аз шамшери дудама; каҷкорди ғалладаравӣ, дос.

Чу зад даҳра бар паҳлавонӣ дарахт,
Шуд аз хонаи давлаташ тоҷу тахт. *Низомӣ*

Даҳраи деҳқони даҳр ба қатъу фасли аъзои ӯ якрӯ шуда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **даҳра барандохтани субҳ** *киноя аз* дамидани субҳ, тулӯи офтоб.

Даҳра барандохт субҳ, заҳра барафганд шаб,
Пайкари офоқ гашт ғарқаи сафрои ноб. *Хоқонӣ*

**даҳра кашидан** *киноя аз* қасди куштан кардан.

Даҳро, чӣ кашӣ даҳра ба хун рехтани ман,
Хун рехта гардад, ту макаш даҳраву маштоб!
*Хоқонӣ*

**ДАҲРИ** *а.* دهری **1.** қадимӣ; абадӣ; **2.** *маҷ.* касе, ки оламро абадӣ ва азалӣ мешуморад ва ба сохта шудани он аз тарафи худо бовар надорад; бедин, бехудо.

**ДАҲШАТ** *а.* دهشت воҳима; тарсу бим.

Чӣ шабҳо нишастам дар ин фикр гум,
Ки даҳшат гирифт остинам, ки «қум»! *Саъдӣ*

Ӯ чанд соле наздики мо буд, ҳеҷ аз даҳшат наёмад.
*Ҷомӣ*

**ДАҲШАТЗАДА** دهشت‌زده: **даҳшатзада гаштан** ба воҳима афтодан; тарсидан.

Даҳшатзада гашт Қайс аз онон,
Лаб баст зи гуфтугӯи ҷонон. *Ҷомӣ*

**ДАҲШАТОЛУДА** دهشت‌آلوده тарснок, бимнок; ба воҳима афтода.

Бузургон аз он даҳшатолудаанд,
Ки дар боргоҳи малик будаанд. *Саъдӣ*

**ДАҲЬЯҚ** دهیک **1.** аз даҳ ҷузъ як ҷузъ; **2.** *таър.* хироҷе, ки аз даҳ ҳисса як ҳиссаи ҳосили ғалла гирифта мешуд, ушр.

Фармонбардорем ба ҳар чӣ фармояд, аммо мусомаҳате арзонӣ дорад, кӣ донад, ки моро тоқати даҳьяқони он набошад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**даҳьяк хӯрдан** даҳьяк гирифтан, бо даромади даҳьяк умр ба сар бурдан.

Чу душман хари рустой барад,
Малик боҷу даҳьяк ҷаро мехӯрад. *Саъдӣ*

**ДАҲҚАНАТ||ДЕҲҚАНАТ** *а.* دهقنت кашоварзӣ, деҳқонӣ.

Савдои суди даҳқанат дар сар уфтода, ... бар таҳийяи асбоби зироат машғул шудам.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДАҶАЛ** *а.* دجل фиреб, макр.

Ё пои таълим мекард он ҳиял,
Ё барои ҳикмате дур аз даҷал. *Румӣ*

**ДАҶЛА** *а.* دجله номи дарьёи маъруф дар Ироқ, ки номи қадимии он Арванд будааст.

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро Даҷла хон. *Фирдавсӣ*

◇ **Даҷлаи май** *киноя аз* дарьёи май.

Гирифт шуълаи шавқам ба зери Даҷлаи май,
Ки дил тамом бисӯзад, гараш нарезӣ зуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**Даҷла-Даҷла кашидан** бисьёр-бисьёр нӯшидан.

Аз ҷом Даҷла-Даҷла кашад, пас ба рӯи хок
Аз ҷуръа субҳа-субҳа ҳувайдо барафганад. *Хоқонӣ*

**аз дида Даҷла кушодан** *киноя аз* гирьяи фаровон ва дуру дароз кардан.

Осуда туй даруни ҳаҷла,
Аз дида манам кушода Даҷла. *Шоҳин*

**аз оби дида Даҷла доштан** *киноя аз* ашки бисьёр рехтан; гирьён будан.

Ҳанӯзам з-оби дида Даҷлае ҳаст,
Ниҳон дар дуди оҳам шуълае ҳаст. *Махфӣ*

**ДАҶОҶА** *а.* دجاجه мурғи хонагӣ (мокиён ва хурӯс).

Он чунон аст, ки зуҷоҷаро маҳшув гардонанд ба пари даҷоҷа ё кабутар, чунон ки мавзее аз ӯ холӣ намонад. *«Илми симиё»*

**ДАҶҶОЛ** *а.* دجال 1. фиребанда, фиребгар; дурӯғгӯй.

Қолаи даҷҷол бинеҳ бар хараш,
Рӯ ба биёбони адам деҳ сараш. *Ҷомӣ*

2. аз рӯи ақидаи дини ислом номи шахсе мавҳумӣ, ки гӯё дар охирзамон харсавор пайдо мешавад ва бисьёре аз мардум фиреби ӯро хӯрда аз пасаш афтода гумроҳ мешаванд.

Ба фан Даҷҷолро маъзул карда,
Ба шакл иблисро махзул карда. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фитнаи Даҷҷол** воқеаи хурӯҷи Даҷҷол.

Мекун аз шарри фитнаи Даҷҷол
Истионат дар аксари аҳвол. *Ҷомӣ*

**хари Даҷҷол** дар ақидаи хурофӣ — харест, ки гӯё дар охири дунъё аз зери замин мебарояд ва Даҷҷол ба он савор шуда мегардад ва ин аломати қиёмат мебошад.

Чун саги дарранда гӯшт ёфт, напурсад,
К-ин шутури солеҳ аст, ё хари Даҷҷол. *Саъдӣ*

**ДАҶҶОЛФЕЪЛ** دجال‌فعل каззоб, фиребгари гузаро.

Кучост сӯфии даҷҷолфеъли мулҳидшакл,
Бигӯ, бисӯз, ки Маҳдии динпаноҳ расид. *Ҳофиз*

**ДЕБА** دیبه *ниг.* **дебо.**

Ҳама дебаи хисравонӣ ба боғ
Бигустарду шуд бӯстон чун чароғ. *Фирдавсӣ*

Яке нилгун дебаи пурнигор
Кашида бари пайкаре зарнигор. *Хоҷу*

**ДЕБО||ДЕБОҲ** دیبا||دیباه порчаи нафиси абрешимии қиматбаҳо, ҳарир.

Шуд он замона, ки рӯяш ба сони дебо буд,
Шуд он замона, ки мӯяш ба ранги қатрон буд.
*Рӯдакӣ*

Гӯянд, ки он арӯси зебо
Бидрид ба тан ҳарири дебо... *Шоҳин*

**дебои муаллам** дебои нақшин, дебои бонақшу нигор.

Қасе гуфт: Саъдӣ, чӣ гуна ҳамебинӣ ин дебои муаллам бар ин ҳайвони лоъялам? *Саъдӣ*

◇ **дебои базм будан** *киноя аз* ороиш ва зинати базм будан.

Ба меҳри туам бештар гашт азм,
Ки дебои базмию зебои разм. *Низомӣ*

**дебои хирад пӯшидан** *киноя аз* хирад омӯхтан, дониш фаро гирифтан.

Дебои хирад пӯш ба ҷон, з-он, ки туро ҷон
Ҳаргиз нашавад, эй писар, аз дебо зебо.
*Носири Хисрав*

**ДЕБОБОФ** دیباباف касе, ки дебо мебофад, бофандаи дебо.

Гӯӣ дебобофи румӣ дар миёни коргоҳ
Дебае дорад ба кор-андар ба ранги бодранг.
*Манучеҳрӣ*

Сиришки абри дебобоф бофад бар замин дебо,
Насими боди анбарсӯз сӯзад дар ҳаво анбар.
*Муиззӣ*

**ДЕБОГАРӢ** دیباگری дебобофӣ.

Сабо чун дарояд ба дебогарӣ,
Замин румӣ орад, ҳаво шустарӣ. *Низомӣ*

**ДЕБОРАНГ** دیبارنگ: дебомонанд; **рӯи деборанги чинӣ** *киноя аз* рӯи зебо.

Ба сони сарви симин аст қаддаш,
Ва лекин бар сараш моҳи мунаввар.
Фариш, он рӯи деборанги чинӣ,
Ки рашк орад бар ӯ гулбарги пурбар. *Дақиқӣ*

**ДЕБОРУХ** دیبارخ *киноя аз* хушрӯй.

Боғи деборухи парандсалаб .
Лаъбгар гашту лаъбхош аҷаб. *Фаррухӣ*

... В-он ғуломи шигарфи деборух,
Бути занҷирҷаъди зеборух. *Саноӣ*

**ДЕБОЧА** دیباچه 1. либоси рӯии шоҳонаи аз дебо дӯхташуда, ки бо зару ҷавоҳир зинат медодаанд.

Суф арчи шавад кӯҳна, дӯзанд кулаҳ аз вай,
Дебоча шавад кӯҳна, потова нахоҳад шуд. *Низомӣ*

Дарвеш ба дебочаи шоҳӣ накунад майл,
К-ороиши ин мамлакат аз хайлу ҳашам нест.
*Исмат*

2. аввали муқаддимаи китобҳои қадим, ки бо зарҳал ва рангҳои пурқимат ороиш дода мешуд; 3. *маҷ.* сарсухан, муқаддима, пешгуфтор.

Ҳало, худ раҳо кун ту рози куҳан,
Зи анҷоми дебоча кав кун сухан. *Низомӣ*

Хирад ҳаст аз он нома ҳарфи нахуст,
Ки дебочаи нома з-он шуд дуруст. *Ҷомӣ*

4. *маҷ.* аввал, ибтидои ҳар чиз.

Диҳад ин навои куҳанро навӣ,
Ки хуср аст дебочаи хусравӣ. *Ҷомӣ*

**дебочаи адьён** ибтидои дин, аввали дин.

Ин ҳама ҷинс зи дебочаи адьён будаст,
Ман тирози ҳама адьён ба Хуросон ёбам. *Хоқонӣ*

5. *маҷ.* рухсора, рӯй.

Шикастадил омад бари хоҷа боз,
Аён кард ашкаш ба дебоча роз. *Саъдӣ*

Ба дебоча-бар ашки ёқутфом
Ба ҳасрат бибориду гуфт: Эй ғулом! *Саъдӣ*

◇ **дебочаи саҳифаи фунун** сардафтари олимон, олими забардаст.

Аҳмад-махдум дебочаи саҳифаи фунуну ҳикам буд. *Садри Зиё*

**дебоча шикастан** аз равнақ фуровардан, беривоҷ кардан; беэътибор кардан.

Ин ҳамон чарх аст, к-ӯ дебочаи Қайсар шикаст,
Гар зи гулзори ҷамолат як гули аҳмар шикаст. *Исмат*

**ДЕБОЧАНАВИС** دیباچه‌نویس муқаддиманавис; *маҷ.* асосгузор, сардафтар.

Дебочанависи дафтари ақл,
Рахшонбахши гавҳари ақл. *Ҷомӣ*

**ДЕБОҲ** دیباه *ниг.* **дебо.**

**ДЕВ** دیو **1.** мавҷуди мавҳуми афсонавии калонҷусса ва ҳавлнок, монанди шайтон, ифрит, аҳриман, ғӯл ва ғ.

Н-аз сару гӯш одамияст одамӣ,
Дев бувад мардуми бе мардумӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Гар нишинад фариштае бо дев,
Ваҳшат омӯзаду хиёнату рев. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* одами бадкор, зишткирдор.

Чу ҳукми қазо бар Сулаймон расид,
Нигини ҳукумат ба девон расид. *Шоҳин*

**деву дад** (*ё* **дада**) одамони зишттабиат, бадкирдор, паст.

Бикуштанд чандон аз он деву дад,
Ки ғайр аз худояш надонад адад. *Ҳотифӣ*

Тавоной тариқи деву дад ҳаст,
Ба он рӯи никӯе хӯи бад ҳаст. *Ҳилолӣ*

◇ **деви дарун** а) *киноя аз* нафси бад; б) *киноя аз* ҳирси хӯрок.

Ҷавонро оташи меъда боло гирифта буд... Луқмае чанд аз сари иштиҳо тановул кард ва даме чанд об дар сараш ошомид, то деви дарунаш биёромид. *Саъдӣ*

**ДЕВА** دیوه кирм; кирми пиллаи абрешим.

Дева ҳарчанд к-абрешим бикунад,
Ҳар чи он бештар ба хеш танад. *Рӯдакӣ*

**ДЕВАҚ** دیوک кирми чӯбхӯр.

Гашт сутунат чу зи девак тиҳӣ,
Сустии он сақф, ки бар вай ниҳӣ... *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДЕВАХТАР** دیواختر *киноя аз* бадбахт, шумтолеъ.

Душман аз теғи маликшоҳӣ ҳазар карду гурехт,
З-он ки теғаш соиқ асту душманаш девахтар аст. *Муиззӣ*

**ДЕВБАНД** I دیوبند хонаи дев.

Сурун барфишорад ба шохи баланд,
Чу деве бихуспад дар он девбанд. *Низомӣ*

**ДЕВБАНД** II دیوبند **1.** он ки девро бо афсуну азоим таскир ва ром мекунад; афсунгар; **2.** *маҷ.* қавӣ, зӯр; паҳлавон.

Ҳама шертану шамшердасту тирангушт,
Ҳама сипаҳшикану девбанду шершикор. *Унсурӣ*

**3.** аз рӯи афсона лақаби Таҳмурас, ки гӯё шайтонро маркаби худ сохта будааст.

Писар буд мар-ӯро яке ҳушманд,
Гаронмоя Таҳмураси девбанд. *Фирдавсӣ*

**ДЕВБОД** دیوباد гирдбод; боди тезу тунд.

Ҳамон пойкӯбони кашмирзод
Муаллақзан аз рақс чун девбод. *Низомӣ*

**ДЕВГОҲ** دیوگاه *ниг.* **девлох** 1; ◇ **ин девгоҳ** *киноя аз* дунъё.

Ростравӣ пеша кун ҳамчу шиҳоби сипеҳр,
Бу ки аз ин девгоҳ ҷон ба саломат барӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДЕВДИЛ** دیودل **1.** диловар, далер, нотарс.

Девдилони размро шӯъла дарафганад ба ҷон,
Рост кунад, чу дар дағо, найзаи чун шиҳобро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Девдил бошему барпошем ҷон,
К-он паридидор дилдор омадаст. *Хоқонӣ*

**2.** бераҳм, сахтдил; сияҳдил, тирадил.

Одамияст, он ки ба ғафлат гум аст,
Девдил аст, он ки ба тан мардум аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДЕВДИЛӢ** دیودلی диловарӣ, далерӣ.

**ДЕВЗАДА** دیوزده ҷинзада, ҷиннӣ; девона; аблаҳ.

Ниҳоли хилоф нишондану самараи вифоқ ҷустан кори бехирадон ва пешаи девзадагон **бошад.** *«Равзат-ус-сафо»*

**ДЕВЗОД||ДЕВЗОДА** دیوزاد || دیوزاده **1.** девнажод; бадасл, бадкора.

Чу бачча чунон чун бувад девзод,
Чӣ бошад худ аз дев ҷодунажод. *Фирдавсӣ*

Аз ин девзода яке шоҳи нав
Нишонанд бо тоҷ бар гоҳи нав. *Фирдавсӣ*

**2.** *киноя аз* қавиҳайкал ва тездав (оид ба асп).

Абдулмӯъминхон бар аспони ҷаҳандаву даванда ҳисории девзод ва самандҳои ёлу думсиёҳи аждарниҳод савор шуда бар сари хиёбони Ҳирот ҷилва андохта. *«Фатҳнома»*

**ДЕВКАДА** دیوکده *ниг.* **девлох** 1.

Пешам омад ҳазор девкада,
Дар яке сад ҳазор деву дада. *Низомӣ*

**ДЕВКИРДОР** دیوکردار бадкирдор, бадкор; бадхӯ, бадфеъл.

На шаб зангии одамихор буд,
Ва ё ҳиндуи девкирдор буд. *Хоҷу*

**ДЕВЛОХ** دیولاخ **1.** маскани девҳо, ҷои зисти девҳо.

Зи бас кушта, к-афтод дар девлох,
Шуда рӯзии зоғу каргас фарох. *Ҳотифӣ*

Девлохест ҷаҳон дар назари ваҳшати ман
То маро раҳ ба парихонаи узлат доданд. *Соиб*

**2.** саҳро; ҷарогоҳи дурдасти хилват.

Ҷарида девлох огандапаҳлу,
Ба тан фарбеҳ, миён чун мӯй лоғар. *Унсурӣ*

**ДЕВМАРДУМ** دیومردم мардуми девсират, бадкирдор, фитнагар.

Вафо андак талаб з-ин девмардум,
Ҷафо бисьёр каш з-ин сабз гулшан. *Хоқонӣ*

Аз арбадаҳои девмардум
Ҳам хона харобу ҳам хирад гум. *Файзӣ*

**ДЕВМОР** دیومار аждаҳо.

**ДЕВОЛ** دیوال *шакли дигари* **девор.**

Баъд аз он деволи онро бибурид ва харак пеш ниҳод. *«Таърихи Систон»*

**ДЕВОН** دیوان **1.** маҳкама, идораи давлатӣ, вазоратхона.

Вазир ба хона омад ва нишаст ва рӯзи дигар ба девон нарафт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи рӯи хашм дод он гоҳ фармон,
Ки оранд он занонро то ба девон. *Ҳозиқ*

**девони дастур** (**ё вазорат**) вазоратхона, маҳкамаи вазир.

Гурӯҳе зи девони дастури ӯ
Ба ҳикмат навиштанд маншури ӯ. *Низомӣ*

Он гоҳ котиби девони вазорат маро ба ишора берун талабид. *Аҳмади Дониш*

**2.** ҷамъомад ва маҷлиси машварати давлатӣ.

Ба Харроди Барзин бифармуд шоҳ,
Ки ҷои аризеву девон биҳоҳ. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* кӯшк, қаср.

Равон гаштанд дар девони Ширин,
Ки то Хисрав шавад меҳмони Ширин.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** дафтари муҳосиба, дафтари ҳисоб; рӯйхат.

Ҳама номи эшон ба девони ман
Набиштаст шоҳи ҷаҳонбони ман. *Фирдавсӣ*

Ярлиғ шуд, то девон ва дафтар аз хонаи ӯ биёваранд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**5.** маҷмӯаи ашъор, маҷмӯае, ки ғазалиёт ва тамоми ашъори як шоир (ғайр аз достон) даровара мешавад.

Сухан сардафтари девони ишқ аст,
Сухан ганҷинаи султони ишқ аст. *Ҳилолӣ*

◇ **девони азал** (*ё* **қазо**) *киноя аз* тақдир, сарнавишт.

Соқиё, ишрати имрӯз ба фардо мафикан,
Ё зи девони қазо хатти амоне ба ман ор! *Ҳофиз*

Тирабахтиҳо насибам шуд зи девони азал,
Сарнавиштамро худо кардаст аз боли ғуроб.
*Туғрал*

**девон сиёҳ** (*ё* **сиёҳ**) **кардан** гуноҳ кардан.

Зи ғайбат чӣ меҳоҳад он сода мард,
Ки девон сиёҳ карду чизе нахард. *Саъдӣ*

Гуфтам ғалату гуноҳ кардам,
Девони амал сиёҳ кардам. *Ҳилолӣ*

**девони қисмат** *киноя аз* қазову қадар, тақдир.

Май хӯр, ки ошиқӣ на ба касб асту ихтиёр,
Ин мавҳибат расид зи девони қисматам. *Ҳофиз*

**ДЕВОНА** دیوانه **1.** *тиб.* аз ақлу хуш бегона; одами ғайри мӯътадил дар хулқу атвор.

Фармони хирад бар дили ҳушёр нависанд,
Ҳукме набувад бар сари девона қаламро.
*Камоли Хуҷандӣ*

Гуфт: Ман аз маволии оли Зубайрам ва дар ҳар моҳе се рӯз девона мешавам. *Аҳмади Дониш*

**2.** осемасар, аз алоиқи дунёб вораста, оворагарди саргардон, ошуфта; шефта, шайдо; мубтало, гирифтор.

Гуфтам: Оҳ аз дили девонаи Ҳофиз паи ту,
Зери лаб хандазанон гуфт, ки д е в о н а и кист?
*Ҳофиз*

Хокистари он ба фарқи худ рехт,
Девона шуду зи халқ бигрехт. *Ҳилолӣ*

**девона мондан** *киноя аз* ҳайрон шудан; мафтун шуда мондан.

Ногоҳ парисурате андар назар омад,
Дидем дар он сурату девона бимондем.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДЕВОНАГӢ** دیوانگی **1.** аз ақлу хуш бегона будан, ошуфтааклӣ.

Бар дили мо он чӣ аз тоқи ду абрӯят гузашт,
Бо худ аз девонагӣ пайваста мегӯем мо. *Мушфиқӣ*

Марди ошиқпешаро девонагӣ тӯҳмат бувад,
Нур мебахшад муҳаббат дидаи идрокро. *Маҳфӣ*

**2.** *маҷ.* аҳмақӣ, аблаҳӣ.

Зи ғайрат гар яке мардонагӣ кард,
Ту гӯй: Ҷоҳиле девонагӣ кард? *Ҳилолӣ*

**ДЕВОНАНАВОЗ** دیوانه‌نواز *киноя аз* ошиқнавоз.

Эй, ки бо силсилаи зулфи дароз омадаӣ,
Фурсатат бод, ки девонанавоз омадаӣ. *Ҳофиз*

**ДЕВОНАНИГОҲ** دیوانه‌نگاه маҷнун; ошуфта.

Чашми девонанигоҳон адабомӯз шудаст,
Ин чӣ шарм аст, ки бо Лайлии саҳрони мост?
*Соиб*

**ДЕВОНАТАРОШӢ** دیوانه‌تراشی худро сохтакорона девона нишон додан.

Даъвии машрабу девонатарошию ҷунун,
Ҳама дорию ба кирдор хилофат бинам. *Савдо*

**ДЕВОНБЕГӢ** دیوانبیگی *таър.* мутасаддии харҷу дахли дарбори амир (яке аз мансабҳои олии аморати Бухоро).

Мирзо Низомиддинхоҷаи девонбегии мулаққаб ба Мирзои Урганҷӣ ба ҳукумати Чаҳорҷӯй мансуб буд. *Садри Зиё*

**ДЕВОНДОРӢ** دیوان داری маҷлиси маҳкама; ҷамъомади ҳукуматӣ.

Дар он замон қоида чунон буд, ки ҳангоми девондории роҷаҳо чандин аз доноёни барҳаман бар ямин менишастанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДЕВОНӢ** دیوانی коркуни девон; корманди маҳкама.

Наёвард омил ғаш андар миён,
Наяндешад аз рафъи девониён. *Саъдӣ*

**ДЕВОР** دیوار иҳотае, ки аз лой, хишт, санг ва ғ. дар гирдогирди ҷое ба по карда мешавад, мас. девори қалъа, девори хона.

Фараб масҷиди ҷомеъи бузург дорад ва деворҳо ва сақфи он аз хишти пухта кардаанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

...Қ-эй по ба каманд банд карда,
Девори саро баланд карда. *Шоҳин*

**девор кашидан** девор сохтан.

То аз мақоми худ нагузорам қадам бурун,
Девор гирди хеш чу паргор мекашам. *Сайидо*

◇ **девори** *касе* **кӯтоҳ дидан** касеро оҷиз ва забун шуморидан.

Ғамат сад рахна дар ҷон кард моро,
Магар девори мо кӯтоҳтар дид? *Шоҳӣ*

**девори** *касе* **кутоҳ сохтан** касеро нотавон ва хор кардан.

Ҳамчу нақши по надорад бому дар вайронаам,
Рӯзгор азбаски кӯтаҳ сохт девори маро.
*Абӯтолиби Калим*

**ба девор гуфтан** *киноя аз* сухан ва мурочиати беҳуда ва бетаъсир кардан.

Гӯям, эй шӯх, ба девор ғами дил пас аз ин,
Бо ту гуфтан чу ҳамон асту ба девор ҳамон. *Ҳилолӣ*

**ба девор омадани пою пешонӣ** ниҳоят тангҳол шудан, бисьёр оҷиз гаштан.

Оламеро аз ҷафои ишқи ту
Пою пешонӣ ба девор омадаст. *Анварӣ*

**пушт бар девор мондан** ҳайрон шудан, оҷиз мондан; **пушт бар девори ғафлат доштан** *киноя аз* ғофил будан, дар ғафлат мондан, бехабар мондан.

**ДЕВОРБАЛАНД** ديواربلند *киноя аз* мунъим, молдор, давлатманд; *муқобили* **деворкӯтоҳ.**

Як барг зи сад боғ надидему гузаштем,
Аз кӯтаҳии ҳиммати деворбаландон. *Солики Яздӣ*

**ДЕВОРБАНД** ديواربند *ниг.* **деворбаст.**

Дар беруни шаҳр се саду шаст паррае, ки ҳар парра муштамил аст бар бозор ва масҷид ва деворбанд, ободон сохт. *«Таърихи Фариштa»*

**ДЕВОРБАСТ** ديواربست ҷое, ки атрофи он бо деворҳо иҳота шудааст; ҳисор; ◇ **ганҷи деворбаст** ганҷе, ки дар мағзи девор пинҳон кардаанд.

Ба уммеди он ганҷи деворбаст
Барандохт динори худро зи даст. *Низомӣ*

**ДЕВОРГАР** ديوارگر деворзан; гилкор.

На сим аст бо ман, на зарру гуҳар,
На хишту на обу на деворгар. *Фирдавсӣ*

**ДЕВОРЗАН** ديوارزن деворгар, касе, ки девор месозад, гилкор.

Ҳама регрезу ҳама ҷӯйкан,
Ба даҳ пушт наддофу деворзан. *Сайидо*

**ДЕВОРКӮТОҲ** ديواركوتاه *киноя аз* муфлис, тиҳидаст; қашшоқ; *муқобили* **деворбаланд.**

Хоксорон бештар аз файз қисмат мебаранд,
Қулбаи деворкӯтоҳон пур аз маҳтоб буд. *Абӯтолиби Калим*

**ДЕВОРХИШТ** ديوارخشت девори хиштин.

На позер бошад туро, на сутун,
На деворхишту на з-оҳан даро. *Рӯдакӣ*

**ДЕВПОЙ** ديوپاى тортанак, анкабут.

Зи боло фузун аст ришаш раше,
Танида дар ӯ хона сад девпой. *«Луғати фурс»*

**ДЕВСАВОР** ديوسوار *киноя аз* ҷобуксавор, савори тундрав.

Мардоне аз араб, аз тозандагону девсаворон номзад шуданд ва намози хуфтанро сӯи Тикинобод рафтанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ДЕВСИМО** ديوسيما *киноя аз* зиштрӯ, бадафт.

Барад аз паричеҳраи зиштхӯй
Зани девсимои хуштабъ гӯй. *Саъдӣ*

**ДЕВСИРАТ||ДЕВСИРИШТ** ديوسيرت || ديوسرشت зиштхӯ, бадкирдор.

Ғам надорам, гар рақиби девсират дар пай аст,
Нолаам ҳангоми баргаштан шавад тири шаҳоб. *Носир Алӣ*

Он девсиришти бемурувват
Дев аст, вале фариштасурат. *Шоҳин*

**ДЕВСОР** ديوسار **1.** девмонанд, зиштнамо.

Ҳама девсоранду жӯлидамӯй,
Ба риши дарозу дарозин мӯй. *Ҳотифӣ*

**2.** девсират, зишткирдор.

Агар мор зояд зани бордор,
Беҳ аз одамизодаи девсор. *Саъдӣ*

**ДЕВСУРАТ** ديوصورت *киноя аз* бадафт, зиштрӯ.

**ДЕВТАБЪ** ديوطبع *ниг.* **девсират.**

Девтабъ аст, ҳар кӣ васваса ҷуст,
Фаррух он кас, ки дил зи васваса шуст. *Ҷомӣ*

**ДЕВЧА** ديوچه **1.** як навъ кирм, ки дар пашминаҳо пайдо мешавад ва онро мехӯрад ва хароб мекунад, куя.

Дил бипардоз замонею манеҳ пушт бад-ӯ,
Ки падидор шуда девча андар намадо. *Мунҷик*

**2.** золу, шуллук.

**ДЕВҶАВҲАР** ديوجوهر девнажод, девзод; бадкирдор.

Бар тири ту парри Ҷабраил аст,
Офат шуда девҷавҳаронро. *Хоқонӣ*

**ДЕГ** ديگ **1.** зарфи филизӣ ё сангӣ, ки дар он таом мепазанд, об, шир ва ғ. меҷӯшонанд.

Зи тоби оташи савдои ишқаш
Ба сони дег доим мезанам ҷӯш. *Ҳофиз*

Ба деги ҳавас об шуд пию ҷаз,
Ба гулхан шуда пешкор ошпаз. *Сайидо*

**2.** тӯпи бузурги қалъакӯб.

Яке деги мунҷар дар он қалъа буд,
Ки тираш буд аз санг сад ман фузуд. *Асадӣ*

◇ **деги рахшанда** гулӯлаи тӯп.

Ба ҳар гӯша аррода барсохтанд,
Ҳама деги рахшанда андохтанд. *Асадӣ*

**дег ба ҷӯш овардан** *киноя аз* пухта ва комил шудан.

Бад-ин гуна мезист бо рою ҳуш,
Зи ҳар дониш оварда деге ба ҷӯш. *Низомӣ*

**ДЕГАФЗОР** ديگافزار дорувор (аз қабили наҳӯд, мавиз, мурч, дорчин, зира, қаланфур, зардҷӯба ва ғ., ки барои хушбӯӣ ва гуворой ба таом меандозанд).

**ДЕГГИР** ديگگير порчае, ки бо он дегро мебардоранд, деггирак.

**ДЕГДОН** ديگدان оташдон, ошдон.

Дегдон канда, дег бинҳода,
Қарда олоти табх омода. *Ҷомӣ*

**дегдон задан** оташдон сохтан.

Шунидам, ки аз нуқра зад дегдон,
Зи зар сохт олоти хон Унсурӣ. *Хоқонӣ*

◇ **дегдон сард будан** *киноя аз* мумсик ва хасис будан.

Ба лутфи сухан гармрӯ буд мард,
Вале дегдонаш қавӣ буд сард. *Саъдӣ*

**ДЕГПОЯ** ديگپايه сепояи оҳанӣ, ки дегро ба болои он мемонанд, ӯчоқ.

Бигзарад дегпоя гар зи ҳаҷар,
Нагзарад з-оташе, ки дар ҳаҷар аст. *Хоқонӣ*

**ДЕГХОНА** دیگ خانه *ниг.* **дегдон.**

Қафгиру дегу дегчаи бобо аз они ман,
Дастгиру дегхонаи бобо аз они ту. *Мушфиқӣ*

**ДЕЗА** دیزه **1.** ранг, лавн, махсусан ранги сиёҳ ё хокистарӣ; **2.** хокистарранги моил ба сиёҳӣ (доир ба чорпоён).

Аз саҳму аз сиёсати дарьёгудози ту
Бар гурги деза пӯст бидаррад саги шубон. *Сӯзанӣ*

**3.** *маҷ.* аспи хокистариранги сиёҳтоб, аспи тезрав.

Бифармуд, то барниҳоданд зин
Бар он дезаи пилтан рӯзи кин. *Фирдавсӣ*

Аз фатҳу зафар бинам бар найзаи ту ақд,
В-аз фарру ҳунар бинам бар дезаи ту юн. *Унсурӣ*

**ДЕЗӢ** دیزی дегчаи сафолӣ ё сангӣ барои шӯрбопазӣ.

**ДЕЛАМ** دیلم *ниг.* **дайлам.**

**ДЕР** دیر **1.** вақти бисьёр, муддати дароз.

Дерест, ки дилдор паёме нафиристод,
Нанвишт каломеву саломе нафиристод. *Ҳофиз*

Такаллум аз даҳонаш гар зи тангӣ дер мерезад,
Табассум аз лаби ширини ӯ чун шир мерезад. *Сайидо*

**2.** баъд аз муддати дуру бардавом, пас аз чанд вақт.

Чӣ хуш гуфт ин сухан пири ҷаҳонгард,
Ки дер ою дуруст ой, эй ҷавонмард! *Низомӣ*

Гар гулшакар хӯрӣ ба такаллуф, зиён кунад,
Вар нони хушк дер хӯрӣ, гулшакар бувад. *Саъдӣ*

**дер гоҳ** (*ё* **гаҳ**) вақти бисьёр, муддати дароз.

Хузайма дер гоҳ зан накард. *«Таърихи Систон»*

**дер-дер** фосилаи пас аз тайи муддати дароз, дур-дур.

Ҳакимон дер-дер хӯранду обидон нимсер, зоҳидон садди рамақ ва ҷавонон то табақ нагиранд ва пирон — то арақ накунанд. *Саъдӣ*

**дер ба дер** гоҳ-гоҳ; баъзан; баъд аз муддати нисбатан дарозе.

Бар дарат дер ба дере ки равам, гӯ ба рақиб,
Ки биё, ошиқи деринаи моро дарьёб!
*Камоли Хуҷандӣ*

**аз дер гаҳ** (*ё* **гоҳ**) дер боз, бисьёр вақт боз.

Мабор, эй абр, рӯзи гашти он чобук-савор охир,
Ки дида дар раҳ аст аз дер гаҳ уммедворонро.
*Ҷомӣ*

**то дерҳо** бисьёр вақтҳо, то вақти зиёд.

Баромад чакочоки шамшерҳо,
Қашид он чакочок то дерҳо. *Шодӣ*

**дер зистан** бисьёр умр дидан, умри дароз дидан.

Эй Бухоро, шод бошу дер зӣ,
Шоҳ сӯят меҳмон ояд ҳаме. *Рӯдакӣ*

**дер истодан** (*ё* **мондан**) муддати бардавом зинда мондан, умри дароз дидан.

Бош камхор, то бимонӣ дер,
Ки аҷал гурсина(а)сту қуташ сер. *Саноӣ*

Акнун ки манам тану ту ҷонӣ,
Ман зуд равам, ту дер монӣ. *Шоҳин*

**дер кардан** таъхир кардан.

Ёр маҳмил ронду саргардон дилам ҳамроҳи ӯ,
Дер кардам ман, ки ҷон дар рахт берун бурдан аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дер кашидан** *киноя аз* тӯл кашидан, бисьёр давом кардан,

Чун дер кашид муддати ҷанг,
Дар ҷанг бирафт қувват аз чанг. *Ҳилолӣ*

**дер мондан** *ниг.* **дер истодан; дер омадан** таъхир карда омадан, баъд аз муддати дароз омадан.

Рафтанат шеваю дер омаданат оин аст,
Омадурафт ба ин шеваю оин то кай?! *Ҳилолӣ*

**дер поидан** бисьёр давом кардан, муддати дароз барқарор будан.

Фалоҷарам давлаташ дер напоид. *Аҳмади Дониш*

**ДЕРАНД** دیرند **1.** дарозмуддат, бардавом.

Шабе деранду зулматро муҳайё,
Чу нобино дар ӯ ду чашми бино. *Рӯдакӣ*

**2.** даҳр, дунье; замон, рӯзгар.

Ё фато, ту ба мол ғарра машав,
Чун ту бас диду бинад ин деранд. *Рӯдакӣ*

**ДЕРБОЗ** دیرباز дароз, тӯлонӣ, дарозмуддат; кашольёб.

Дар амал то дербозию дарозӣ мумкин аст,
Чун амал бодо туро умри дарозу дербоз. *Рӯдакӣ*

Омада вақти висол, рафта замони фироқ,
Гашта шаб аз баҳри мо кундраву дербоз.*

**ДЕРИН‖ДЕРИНА** دیرین ‖ دیرینه қадима, пешина, кӯҳна.

То чу Маҷнун насохт дафтари ишқ,
Тоза шуд достони дерина. *Камоли Хуҷандӣ*

Дар миёни ду ҳамдами дерин
Қуръаи иттифоқ гашт бар ин. *Мушфиқӣ*

◇ **(ин) дайри дерина** *киноя аз* дуньёи кӯҳан; ҷаҳон, дунье.

Дило, дидаи дурбин баркушой,
Дар ин дайри деринаи дерпой. *Ҷомӣ*

**ДЕРИНАБУНЬЁД** دیرینه‌بنیاد он чӣ буньёдаш қадим аст;

◇ **ин деринабуньёд** *киноя аз* ҷаҳони қадим, дуньёи кухан.

Мушфиқӣ, мехоҳам аз тӯфони ашки хештан,
То шикасти нав дар ин деринабуньёд оварам.
*Мушфиқӣ*

**ДЕРИНАРӮЗ** دیرینه‌روز солхӯрда, пир.

Пирзане мӯй сияҳ карда буд,
Гуфтамаш: Эй момаки деринарӯз. *Саъдӣ*

**ДЕРИНАСОЛ** دیرینه‌سال куҳансол, солхӯрда.

Бад-ӯ гуфт: Эй пири деринасол,
Бад-ин умр кай бар хӯрӣ з-ин ниҳол? *Шоҳин*

**ДЕРИНАСОС** دیرین اساس он чӣ буньёдаш қадим аст; **чархи деринасос** дуньёи кӯҳна.

Шуд аз гардиши чархи деринасос
Ҳақоиқпазиру дақоиқшинос. *Ҷомӣ*

**ДЕРМЕҲР** دیرمهر каммеҳр, бевафо.

Фалак, к-ӯ дермеҳру зудкин аст,
Дар ин ҳирмонсаро кори вай ин аст. *Ҷомӣ*

**ДЕРМОН** دیرمان давомдор; поянда, пойдор, бобако.

...Қ-аз умри ҳазорсола чун Нӯҳ
Сад давлати дермон бибинам. *Хоқонӣ*

**ДЕРОРОМ** دیرآرام сокин, ботамкин, вазнин.

Зудҷунбиш мабош ҳамчу инон,
Дерором бош ҳамчу рикоб. *Анварӣ*

**ДЕРПО(Й)** (ی)دیرپا устувор, (дар як ҷой) истода, бобақо, пойдор.

Ҷӯб нагирад ба таҳи об ҷой,
Санг набошад ба ҳаво дерпой. *Хисрави Деҳлавӣ*
Дило, дидаи дурбин баркушой,
Дар ин дайри деринаи дерпой. *Ҷомӣ*

**ДЕРСОЗ** دیرساز носозгор, номувофиқ.

Бирафтанду павмед бозомаданд,
Ки бо ахтари дерсоз омаданд. *Фирдавсӣ*

**ДЕРСОЛ||ДЕРСОЛА** دیرسال || دیرساله бисьёрсола, кӯҳна; ✧ (ин) **пардаи дерсол** *киноя аз* дуньёи куҳан.

Зи найранги ин пардаи дерсол
Хаёлӣ шудам, чун наёрам хаёл? *Низомӣ*

**ДЕРСУЛҲ** دیرصلح сусткор дар оштӣ, ба таъхирандозандан сулҳу **оштӣ**.

Зуд рафту дер омад сабр, эй дил, ёд кун
Он ҳарифи дерсулҳу зудҷанги хешро. *Ҷомӣ*

**ДЕРХУСП** دیرخسپ: **субҳи дерхусп** *киноя аз* субҳи оҳистадаманда.

Чу субҳи дерхусп аз хоби худ част,
Гирифта соғари пуршир бар даст...
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДЕРЬЁЗ** دیریاز дарозмуддат, бардавом, кашольёб; пойдор.

Саранҷом аз ин давлати дерьёз
Сухан гӯям, ин нома гардад дароз. *Фирдавсӣ*
Агар зиндагонӣ бувад дерьёз,
Бад-ин дайри хуррам бимонам дароз. *Фирдавсӣ*

**ДЕРӢ** دیری кашольёбӣ, таъхирьёбӣ.

Ваъдаҳо медиҳӣ бад-он дерӣ,
Пас пушаймон шавӣ бад-ин зудӣ. *Анварӣ*
Гуфтанд: Битарс аз ин далерӣ,
Мапсанд дар он чӣ гуфт дерӣ. *Ҷомӣ*

**ДЕРҶУНБ** دیرجنب ба таври оҳиста ҳаракат кунанда, сустҳаракат.

Зудҷунб он бувад, ки андар замони хурд роҳи дароз барад ва дерҷунб он бувад, ки роҳи кӯтоҳ ба замони дароз барад. *Ибни Сино*

**ДЕС** دیس *ниг.* **дас.**

**деҳ** ده *асоси замони ҳозираи* **додан.**

**ДЕҲ** ده қишлоқ, қарья.

Нонаш аз гандуме, ки шеҳнаи шаҳр
Аз фақирони деҳ гирифта ба қаҳр. *Ҷомӣ*
Моли ғоратзада аз ҳокими деҳ бояд ҷуст,
Гургро нест гунаҳ, ҷурми шубон хоҳад буд. *Сайидо*

**ДЕҲА** دیهه *ниг.* **деҳ.**

Фалак ба қомати пири хамида мемонад,
Ҷаҳон ба деҳаи торочдида мемонад. *Сайидо*

**ДЕҲГОН** دهگان *ниг.* **деҳқон.**

**ДЕҲИСТОН** دهستان **1.** қишлоқҷойҳо, ободонӣ, ҷои аҳолинишин.

Адолаткунон бар деҳистону дашт,
Ба ҳинҷори бозоргон мегузашт. *Ҳотифӣ*

**2.** номи қадимии шаҳри Астаробод.

**ДЕҲЛЕЗ** دهلیز *ниг.* **даҳлез.**

**ДЕҲЛЕЗА** دهلیزه *ниг.* **даҳлеза.**

**ДЕҲНИШИН** ده‌نشین касе, ки дар деҳа зиндагонӣ мекунад, деҳотӣ, қишлоқӣ, рустоӣ.

Дуздонро дар миёни ҳар қавме аз саҳронишинон ва деҳнишинон дӯстон ва шарикон буданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДЕҲОДЕҲ** دهاده ҳаёҳу, ғалоғула (дар вақти ҷанг).

Деҳодеҳ заданд аз ду сӯ сафзанон,
Чу ғурранда шерон ҳама кафзанон. *Ҳотифӣ*
Фурӯ рехтанд аз сари бора санг,
Баромад деҳодеҳ зи мардони ҷанг. *Шодӣ*

**ДЕҲУДОР** دهودار гирудор, доругир, кашмакаш.

Аз Эрон деҳудору бонги хурӯш
Фаровон зи ҳар шаб фузун буд дӯш. *Фирдавсӣ*

**ДЕҲХУДО** دهخدا арбоби деҳ, оқсақоли деҳ; молик ва соҳиби деҳ.

Накӯӣ кун имсол, чун деҳ туро-ст,
Ки соли дигар дигаре деҳхудост. *Саъдӣ*

**ДЕҲХУДОВАНД** دهخداوند **1.** арбоби деҳ; **2.** *маҷ.* сардор; соҳиб, молик.

Боз пурсид: Ин диёр куҷост?
Деҳхудованди ин диёр куҷост? *Низомӣ*

**ДЕҲҚАНАТ** دهقنت *ниг.* **даҳқанат.**

**ДЕҲҚОН** دهقان **1.** кашоварз, зореъ.

Деҳқон ба саҳаргоҳон, к-аз хона биёяд,
На ҳеҷ биёромаду на ҳеҷ бипояд. *Манучеҳрӣ*
Дар замони гузашта деҳқоне
Гов меронд гирди вайроне... *Ҷомӣ*

**2.** молики замин, заминдор; арбоби деҳ, деҳхудо.

Деҳқонон ва тавонгарон аз ин вилоят бигурехтанд ва ба Туркистон ва Тироз шаҳре бино карданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** аҷам, форсу тоҷик.

На деҳқон, на турку на тозӣ бувад,
Суханҳо ба кирдори бозӣ бувад. *Фирдавсӣ*
Саворони тозандаро нек бингар
Дар ин танг майдон зи тозиву деҳқон.
*Носири Хисрав*

**4.** *маҷ.* қиссагӯй; таърихдон.

Зи гуфтори деҳқон кунун достон
Бипайвандам аз гуфтаи бостон. *Фирдавсӣ*

**ДЕҲҚОНПИСАР** دهقان‌پسر деҳқонзода.

Деҳқонписареро ёфтанд бар он сурат, ки ҳакимон гуфта буданд... *Саъдӣ*

**ДЕҲҚОНӢ** دهقانی зироат, кашоварзӣ.

**ДИБОҒАТ** *а.* دباغت пӯст ош додан, даббоғӣ; **дибоғат додан** пӯст пироидан, даббоғӣ кардан.

Дибоғат чунон додам ин чармро,
Ки бартобад осебу озармро. *Низомӣ*

**дибоғат кардан** пӯст ош додан, пӯст пироидан.

Пӯсти бузест, ки дибоғат кунанд, ба ғоят нарм шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ДИБОҶ** دیباج *шакли арабишудаи* **дебо.**
Атласу дибоҷ бофад ошиқ аз хуни ҷигар,
То кашад дар пои маъшуқ атласу дибоҷро.
*Шамси Табрезӣ*
Муштоқи туро раҳи муғилон
Дар зери қадам ҳариру дибоҷ. *Ҷомӣ*

**ДИВОН** دیوان *шакли арабишудаи* **девон.**

**ДИГАР** دیگر || د گر **1.** ғайр, дуйӯмӣ.
Чун ту нозукниҳол дигар нест,
Ҳама ангуштҳо баробар нест. *Ҳилолӣ*
Ранҷе ки зи осмон кашидем,
Танҳо на, ба дигарон кашидем. *Шоҳин*
**2.** бори дувум, баъд аз ин, минбаъд, боз.
Дил ба ту додаму диҳам ҷон низ,
Анвариро дигар чӣ фармоӣ? *Анварӣ*
Агар имшаб ё рӯз наздики вай шавӣ, дигар ҳаргиз вайро набинӣ. *Аҳмади Дониш*
**дигар сол** соли оянда.
Ҳеҷ бар ҷой дидаӣ ҳаргиз,
Ки дигар сол пор менашавад? *Анварӣ*
**бори дигар** дафъаи дуйӯм, боз, аз сари нав.
Ваҳ, чӣ хуш бошад, ки бинам бори дигар рӯи дӯст,
Дар суҷуд оям ба меҳроби хами абрӯи дӯст.
*Махфӣ*
**рӯзи дигар** рӯзи оянда, пагоҳ, фардо.
Он ки ҳар рӯз дил аз меҳри бутон баргирад,
Чун шавад рӯзи дигар, боз ҳамон аст, манам.
*Ҳилолӣ*
**бар дигар андоза шудан** дигаргун шудан, ба таври дигар шудан, тағйири ҳол ёфтан.
Дили шоҳи туркон аз он тоза шуд,
Биболиду бар дигар андоза шуд. *Фирдавсӣ*

**ДИГАРБОРА** دیگرباره || د گرباره дубора.
Афсӯс, ки мемираму аз баҳри нисорат,
Ҷони дигару умри дигарбора надорам. *Мушфиқӣ*

**ДИГАРГУН||ДИГАРГУНА** دیگرگون||د گرگون || دیگرگونه || د گرگونه **1.** ба таври дигар, ба тариқи ҷудогона.
Сипаҳдор Пирон дигаргуна гуфт:
Ҳунарҳои мардон нашояд ниҳуфт. *Фирдавсӣ*
Вузарои Нӯшервон дар муҳимме аз масолеҳи мамлакат андеша ҳамекарданд ва ҳар як аз эшон дигаргуна рой ҳамезад. *Саъдӣ*
**2.** тағьир; тағьирьёфта.
Меояд аз баҳри шараф пеши ту ҳар рӯз офтоб,
В-аз шарми хуршеди рухат зарду дигаргун меравад.
*Исмат*
**дигаргун кардан** тағьир додан.
Носеҳ, мабош дар паи тағьири ҳоли мо,
Ин нест ҳолате, ки дигаргун кунад касе. *Ҳилолӣ*
**дигаргун шудан** аз ҳоле ба ҳоле гардидан, тағьир ёфтан.
Дилам дар ишқи ту хун шуд, хурӯши ман ба гардун шуд,
Умеди ман дигаргун шуд, дареғо рӯзгори ман.
*Анварӣ*

**ДИГАРГУНШУДА** دیگرگون شده || د گرگون شده парешонҳол.
Чун ҳол дигаргун шуда з-андӯҳи ту моро,
Тӯ рӯй магардон зи дигаргуншудае чанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИГАРСОН** دیگرسان || د گرسان *ниг.* **дигаргун.**
В-ар эйдун, ки бечора паймон кунад,
Бикӯшад, пас опро дигарсон кунад. *Фирдавсӣ*
Зи фарри боди фарвардин ҷаҳон чун хулди ризвон шуд,
Ҳама ҳолаш дигаргун шуд, ҳама расмаш дигарсон шуд. *Муиззӣ*

**дид** دید *асоси замони гузаштаи* **дидан.**

**ДИД** دید **1.** назар, нигоҳ.
Бода ниҳону ҷом ниҳон омада ба дид,
Дар ҷом акси бодаву дар бода ранги ҷом. *Ҷомӣ*
**2.** тамошо, наззора; намуд; дидан.
Агар худ дид хоҳӣ дар ҷаҳон мард,
Наёбӣ ҳамчу Ромин як ҷавонмард.
*Фахриддини Гургонӣ*
Муддате инчунин шиораш буд,
Диди он хопа ғамгусораш буд. *Низомӣ*
З-аввали шаб дидаву дил дар хаёли диди дӯст,
То тулӯи субҳ аз хуни ҷигар соғар заданд. *Махфӣ*
**хештанро дид кардан** худбинӣ кардан, худписандӣ намудан.
Шеър гуфтан ҳуҷҷати беҳосилист,
Хештанро дид кардан ҷоҳилист. *Аттор*

**ДИДА** I دیده *сифати феълии замони гузаштаи* **дидан.**
Ту гӯш ниҳодастию мо дида ба дидор,
Аз д и д а басе фарқ бувад то ба шунида.
*Камоли Хуҷандӣ*
**дида кардан** назора кардан.
Ӯро дидабонест, ки аз шаш-ҳафт фарсанге роҳ дида мекунад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ДИДА** II دیده **1.** чашм.
Кам аз як дам задан моро агар дар дида хоб ояд,
Ғами ишқат биҷунбонад ба гӯш-андар ҷарас моро.
*Анварӣ*
**2.** *маҷ.* ҳар чизе, ки ба чашм монанд аст, ҳамчун ҳалқа, сӯрохи гирдшакл ва ғ.; **дидаи занҷир** *кинояаз* ҳалқаҳои занҷир.
Шӯълаи савдои ман оҳангудоз афтодааст,
Дидаи занҷир аз девонаи ман равшан аст. *Соиб*
**дидаи мим** *кинояаз* доираи хурди сари ҳарфи «م»-и алифбои арабӣ; **дидаи най** *кинояаз* сӯрохҳои най.
Магар нағма ашкест ҳайратхиром,
Ки мерезад аз дидаи най мудом? *Бедил*
**дидаи сӯзан** сӯрохии риштагузаронии сӯзан.
Ҳар кӣ чун ришта зи борикхаёлон гардид,
Рӯзиаш тангтар аз дидаи сӯзан бошад. *Соиб*
◇ **дидаи бад** *ниг.* **чашм (чашми бад).**
Зи бими дидаи бад то ба ҳашр мерӯяд
Шаҳиди ишқи туро аз сари мазор сипанд. *Соиб*
**дидаи бедор** чашми бино, ҳушьёр.
Ғунчаҳои сарбамӯҳри гулситони розро
Номаи вокарда донад дидаи бедори мо. *Соиб*
**дидаи бино** *ниг.* **дидаи бедор.**
Нест дар зери фалак дидаи бино пайдо,
В-арна ҳар косаи анҷум назари ҷоми Ҷам аст.
*Мулҳам*
**дидаи дил** басирати маънавӣ.
Фаросат дидаи дил баркушояд,
Ҳар он ҳоле, ки бошад, вонамояд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**дидаи нарм** чашми беҳаё.

Рӯ наметобад зи ҳирс аз нони сӯзандор саг,
Дидаҳои нармро аз тезии дарбон чӣ бок! *Соиб*

**дидаи оламбин** *ниг.* **дидаи бедор.**

Бе рухаш дидани олам чу нахоҳад дили ман,
Бастам аз хуни ҷигар дидаи оламбинро. *Ҷомӣ*

**дидаи олуда** *киноя аз* назари бад.

Дидаи олуда, Исмат, лоиқи дидор нест,
Дар таги дарьё касе бе равшанӣ гавҳар наёфт. *Исмат*

**дидаи равшан** *киноя аз* чашми бино, ҳушьёр.

Аз маҳи рӯят маро маҳрум месозад рақиб,
Золиме, ё раб, шавад аз дидаи равшан ҷудо. *Мушфиқӣ*

**дидаи рӯз** *киноя аз* пагоҳирӯзӣ, сапедадам.

Асбоби мурод шуд мураттаб
Аз дидаи рӯз то дили шаб. *Ҳилолӣ*

**дидаи танг** чашми ҳарис, чашми гурисна.

Рӯдаи танг ба як нони тиҳӣ сер нашуд,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг. *Саъдӣ*

**ба дида** ба назар, ба дидан, ба намуд.

Ба дида чу мурда, фитодазақан,
Саропо зи мӯи сафедаш кафан. *Савдо*

**диду водид** ба мулоқоти ҳамдигар рафтан, ҳамдигарро дидор кардан.

Иду наврӯзи муборакро бувад айнулкамол.
Диду водиде, ки оину шиори мардум аст. *Соиб*

**дида бардӯхтан** чашм пӯшидан, аз дидани касе ё чизе сарфи назар кардан.

Зи диданат натавонам, ки дида бардӯзам,
Агар муқобала бинам, ки тир меоянд. *Саъдӣ*

**дида баркардан** чашм кушодан; чашм боло кардан.

[Пир] дида баркарду бихандид. *Саъдӣ*

**дида боз сохтан** *киноя аз* нигоҳ кардан, нигаристан, чашм кушодан.

Насозад дида ҳаргиз сӯи ман боз,
Чӣ сон ҷавлонгарӣ бо вай кунам соз? *Ҷомӣ*

**дида гирифтан** аз биной ҷудо кардан, аз чашм маҳрум намудан.

Ёфт дар бебасарӣ гумшудаи худ Яъқуб,
Дида аз ҳар кӣ гирифтанд, басират доданд. *Соиб*

**дида дарьё кардан** *киноя аз* бисьёр гиристан.

Дида дарьё кунаму рахт ба саҳро фиканам,
В-андар ин кор дили хеш ба дарьё фиканам. *Ҳофиз*

**дида дӯхтан** а) бо диққат назар кардан.

Исмат, агар хастаи он ғамзаӣ,
Дида дар он новаки дилдӯз дӯз! *Исмат*

б) чашм пӯшидан, тарки наззора кардан.

Зулайхо баҳри як дидан ҳамесӯхт,
Вале Юсуф зи дидан дида медӯхт. *Ҷомӣ*

**дида кушодан** назар кардан, нигаристан.

Чун дида ба рӯи ёр бикшод,
Дубора зи ҳуш рафту уфтод. *Шоҳин*

**дида ниҳодан** *киноя аз* назар кардан, чашм дӯхтан.

Шефтагон дида ба рӯят ниҳанд,
Рахти ҳавас бар сари кӯят ниҳанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дида нозук сохтан** *киноя аз* бодиққат назар кардан, зеҳн монда нигаристан.

Дида нозук созу он гаҳ дар ману зоҳид нигар,
То бидонӣ соҳиби машраб киву шайёд кист! *Толиби Омулӣ*

**паридани дида** ҳаракати чашм аз ғайри иродаи касе, ки дар урф гӯё аломати фоли нек ё бад аст; *муқ.* **чашм (паридани чашм).**

Мепарад дидаи уммеди ду олам, Соиб,
То киро давлати дидор муяссар гардад. *Соиб*

**дида пурхун кардан** сахт гирьён шудан; сахт гирьён кардан.

Хаёли рӯи туам дида мекунад пурхун,
Ҳавои зулфи туам умр медиҳад бар бод. *Ҳофиз*

**дида пур аз дур(р) кардан** *киноя аз* гирьён кардан, ашкрез намудан.

То дидаи Қайсро кунам пур
Дар ёди ақиқи Лайлӣ аз дур. *Шоҳин*

**дида пӯшидан** чашм бастан, чашм пӯшидан; бехуд шудан.

Нашнохту боз дида пӯшид,
Бечора падар зи ғам хурӯшид. *Шоҳин*

**дида сафед кардан (ё шудан)** *аз* ниҳояти интизорӣ кашидан, аз нигаронӣ бенур ва оҷиз шудани чашм.

Чанд, Шавкат, ба раҳи субҳ кунӣ дида сафед,
Ки дар иқлими ту шоме ки саҳар гардад, нест. *Шавкат*

Дидаам дар интизори моҳи рӯят шуд сафед,
Мекунад наззора сайри моҳтоб аз чашми ман. *Амирӣ*

**дида сурх кардан** тамаъ кардан; нигоҳи тамаъкорона *кардан; ба шавқ нигаристан.*

Ба ҳар гулрух, ки кардам сурх дида,
Кунун аз ҳар мижа хунам чакида. *Ҷомӣ*

**дида ба раҳ будан (ё доштан)** *киноя аз* интизорӣ кашидан; мунтазир будан.

Ҳар шаб ба ҳавои хоки кӯят
Дида ба раҳи сабост моро. *Шоҳӣ*

**дида ба хуфтан гарм кардан** хоби сабук кардан, ғунудан, пинак рафтан.

Паҳлуи сангин ба замин нарм кард,
Дида ба хуфтан қадаре гарм кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дида бар равзани хеш доштан** *киноя аз* хоҳони манфиати худ будан.

Мадон он дӯстро ҷуз душмани хеш,
Ки бинӣ дидааш бар равзани хеш. *Низомӣ*

**дида бар ҳам ниҳодан** *киноя аз* мурдан.

Сиёҳе дигар зин бар адҳам ниҳод,
Ба захми дигар дида бар ҳам ниҳод. *Низомӣ*

**аз дида борон равон кардан** *киноя аз* гирьяи бисьёр кардан ва ашкҳои фаровон рехтан.

Дар кӯчаву кӯю шаҳру саҳро
Аз дида равон кунем борон. *Савдо*

**аз дида Даҷла кушодан** *киноя аз* гирьяи фаровон ва дуру дароз кардан.

Осуда туӣ даруни ҳаҷла,
Аз дида манам кушода Даҷла. *Шоҳин*

**аз дида пинҳон шудан** аз назар ғоиб шудан, нопадид шудан; **аз дида рух шустан** гирьяи зиёд кардан.

Аз он рӯз то ин замон хастаем,
Зи дарди дил аз дида рух шустаем. *Фирдавсӣ*

**аз дида хостан** сахт илтимос кардан; **бар ҳам задани дида** а) ба ҳамдигар задани милки чашм; б) розӣ шудан (*бо ишорати чашм*), қабул кардан.

Он шӯхдида дида чу бар ҳам намезанад,
Дил сабр пеша карду кунун дам намезанад.
*Анварӣ*

**то дида ба ҳам задан** то чашм пӯшида кушодан; дар як он, як лаҳза; ба зудӣ, дарҳол.

Ин гуфту шуд аз миён, бадар рафт,
То дида ба ҳам зад, аз назар рафт. *Шоҳин*

**ҳама тан дида гаштан** бодиққат нигоҳ кардан, бо тамоми ҳасти нигарон будан.

Нозири дидори писандида гашт,
В-аз паи дидан ҳама тан дида гашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дидаи бад дур!** чашми бад нарасад!, аз захми чашм дар амон бошад!

Дидаи бад дур аз ин Юсуф, ки даври осмон
Дар замони ҳусни ӯ як дидаи ҳайрон шудаст.
*Соиб*

**ДИДААФРӮЗ** دیده‌افروز равшанибахш, нурфизо.

Ба Юсуф буд рӯҳаш роҳатандӯз,
Ба Юсуф буд чашмаш дидаафрӯз. *Ҷомӣ*

**ДИДАБОЗ** دیده‌باز **1.** чашмкушода.

Набуд аз надимони гарданфароз
Ба ҷуз наргис он ҷо касе дидабоз. *Саъдӣ*

**2.** назарбоз, бонозу карашма.

Чашмат, ки миёни хоби ноз аст,
Ё раб, ки чӣ шӯх дидабоз аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИДАБОН** دیده‌بان *ниг.* **дидбон.**

**ДИДАВАР** دیده‌ور соҳиби дида, соҳиби биниш; *маҷ.* бобасират, нозукбин; оқил, доно.

Дидавар пул ба зери гом кунад,
Кӯр бар пушти пул мақом кунад. *Саноӣ*

Ин на шоистаи ҳар дидавар аст,
Ки забонат дигару дил дигар аст. *Ҷомӣ*

**ДИДАВАРӢ** دیده‌وری бобасиратӣ, нозукбинӣ; хирадмандӣ, доноӣ.

Дар дидавариву нуктасозӣ
Мекард дилам ба моҳ бозӣ. *Файзӣ*

**ДИДАДАРОӢ** دیده‌درائی ба чашм даромадан.

Монанди дуд дидадароист кори ту,
Аз дар бирун кунанд, дароӣ зи тобадон. *Сайидо*

**ДИДАДОР** دیده‌دار ҷосус.

Хурӯшон аз он ҷо яке дидадор,
Ки эй беҳушон, нест ҷонтон ба кор... *Асадӣ*

**ДИДАДӮЗ** دیده‌دوز бо диққат нигаранда, пайваст нигаранда.

Бар ин шаб гар аъмо шавад дидадӯз,
Зи Парвин кунад хурдабинӣ ба рӯз. *Зуҳурӣ*

**ДИДАКАШ** دیده‌کش тиракунанда.

З-он ки ҳар мурғе аз инҳо зоғваш
Ҳаст ақли оқилонро дидакаш. *Румӣ*

**ДИДАН** دیدن **1.** дар ҳолати биноӣ будан; нигоҳ кардан, нигаристан; муоина кардан, мушоҳида кардан.

Чу дарьёи ҷӯшон замин бардамид,
Чунон шуд, ки кас рӯи ҳомун надид. *Фирдавсӣ*

Мабин, эй лоларух, густох сӯям,
Ба сони доғи дил сурх аст рӯям. *Мулҳам*

**дидан** *дар (ё андар, ба, бар) касе ё чизе* нигоҳ кардан, нигаристан, назар андохтан ба касе ё чизе.

Нишаста надид андар он базмгоҳ,
Бароварда бар чархи гардапда оҳ. *Хоҷу*

Дар дили сахташон нахоҳам дид,
Нармӣ орам, ки нармияст калид. *Низомӣ*

Дидан ба ҷониби дигар, эй дӯст, бас хатост,
Акнун, ки ёр ҷилвакунон рӯ ба рӯи туст.
*Ибни Ямин*

Бар дили мо бин, ки пайконат чи сон паррон гузашт,
Ғамзаи мастат, афокаллаҳ камонкаш будааст.
*Ҳайрат*

**2.** мулоқот; дидор.

Сар пеш фиганда он ду мазлум,
В-аз дидани ҳам нишаста маҳрум. *Ҳилолӣ*

Рӯзе Бобохон барои дидани ман омад.
*Садри Зиё*

**3.** *маҷ.* аз сар гузарондан.

Ғаму ҳаҷре, ки ман дидам, кӣ дидаст?
На кас дидасту на ҳаргиз шунидаст. *Ҳилолӣ*

◊ **бар худ дидан** *кинoя аз* худбинӣ кардан.

Мабин бар худ, ки худбинро басар нест,
Ҳунарбин шав, ки худбинӣ ҳунар нест. *Низомӣ*

**ДИДАНАВОЗ** دیده‌نواز тароватбахши чашм; дилкушо, назаррабо, ҷозибадор.

Гирд баргаштам аз нишебу фароз,
Дидам он равзаҳои диданавоз. *Низомӣ*

**ДИДАТАР** دیده‌تر гирьён; гирьякунанда.

Булбули ноланда зи ғам дидатар,
Сина зи овоза харошидатар. *Хисрави Деҳлавӣ*

Зоҳид аз сузи ғамат лабхушку сӯфӣ дидатар,
Оҳ аз ин оташ, ки чун зад шӯъла, хушку тар бисӯхт.
*Ҷомӣ*

**ДИДАФУРӮЗ** دیده‌فروز *ниг.* **дидаафрӯз.**

Эй дидафурӯзи шабнишинон,
Андешазидои пешбинон. *Файзӣ*

**ДИДБОН‖ДИДАБОН** دیدبان‖دیده‌بان **1.** касе, ки дар ҷои баланде ва бурҷе истода ба атроф назар мекунад ва аз омадани душман ба қӯшуни худ хабар медиҳад; нигаҳбон, посбон.

Ӯро дидабонест, ки аз шаш-ҳафт фарсанге роҳ дида мекунад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дидбоне зи қалъа поён дид,
Маст афтода хели туркон дид... *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* нигарон; мунтазир, чашмбароҳ.

Солест, ки дидаи пуробам
Бар тарфи дарича дидабон аст. *Анварӣ*

Безабонони пурзабонанд,
Ҳама кӯранду дидабонанд. *Саноӣ*

◊ **ду дидбон** *киноя аз* ду чашм.

Биншаста бар ду дар ба тамошо ду дидбон,
Гоҳе ба ҷилваанд, ки андар паси ниқоб... *Восифӣ*

**ДИДГОҲ||ДИДГАҲ** دیدگاه||دیدگه ҷои дидбонӣ, ҷои нигаҳбонӣ.

Хурӯше баланд омад аз дидгоҳ,
Ба Сӯҳроб бинмуд, к-омад сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Ҳамерафт, то марзи Турон расид,
Ки аз дидгаҳ дидбонаш бидид. *Фирдавсӣ*

**ДИДОН** *а.* دیدان ҷ. дуда III.

**ДИДОР** دیدار **1.** нигоҳ кардан, нигаристан, дидан.

Ҳеҷ шодӣ нест андар ин ҷаҳон
Бартар аз дидори рӯи дӯстон. *Рӯдакӣ*

Олам ҳама пур ҷилваи ёр аст ва лекин
Чашме, ки бувад қобили дидор, надорем. *Фаррухӣ*

**дидор будан** пайдо будан, намоён шудан.

... Ки дидор будӣ ду лашкар зи дур. *Фирдавсӣ*

**2.** мулоқот кардан, ҳамдигарро дидан; *маҷ.* сӯҳбат.

Панҷоҳ ҳазор тан аз лашкари Муқаннаъ ба дари ҳисори Муқаннаъ ҷамъ шуданд ва аз вай дидор хостанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ва ба ҳамин масхарагӣ то Тошканд рафтем ва баъд аз дидори ҳоким асб ва ҳадьяи амирро элчӣ маа одами хоси худ бифиристод. *Аҳмади Дониш*

**дидор кардан** а) аз назар гузаронидан.

Пасу пеши сипаҳ дидор карда,
Ба ҳар ҷое яке солор карда. *Фахриддини Гургонӣ*

б) мулоқот намудан.

Миод ниҳоданд бар он ки ҳар ду дар Самарқанд дидор кунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ба дидор шудан** ба дидорбинӣ рафтан, ба мулоқот рафтан.

Ба дидори мардум шудан айб нест,
Ва лекин на чандон, ки гӯянд: бас. *Саъдӣ*

**3.** чеҳра, талъат, лиқо, рӯй.

Шайхулислом гуфт, ки ман ҳеҷ кас надидаам ба дидор ва фаросат чун бародари Аҳмади Чаштӣ. *Ҷомӣ*

**дидор дидан** рӯй дидан; мулоқот кардан.

Киштии умр бишкаст дар баҳри ноумедӣ,
Мушкил, ки боз бинем дидори ошноро. *Махфӣ*

**дидор намудан** рӯй нишон додан.

Дидор менамоиву парҳез мекунӣ,
Бозори хешу оташи мо тез мекунӣ. *Саъдӣ*

**4.** чашм, дида.

Ду рухсораш баҳори дилбари буд,
Ду дидораш ҳалоки собирӣ буд.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **дидор ёфтан** *ба чизе киноя аз* муваффақ шудан ба чизе.

Чу дидор ёбӣ ба шоҳи сухун,
Бидонӣ, ки дониш наёяд ба бун. *Фирдавсӣ*

**ДИЁНАТ** *а.* دیانت **1.** диндорӣ; **2.** *маҷ.* ростӣ, бовиҷдонӣ, ҳалолкорӣ.

Азиз Юсуфро гиромӣ доштӣ, зеро ки аз вай амонат ва диёнат дида буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи роҳи нангу номусу диёнат
Расонид он амонат бехиёнат. *Мулҳам*

**ДИЁР** *а.* دیار *ҷамъ* **1.** ҷ. **дор** II; **2.** кишвар, вилоят; мамлакат; сарзамин.

Яке аз сулаҳои Лубнон, ки мақомоти ӯ дар диёри араб мазкур буду кароматй ӯ машҳур, ба ҷониби Димишқ даромад. *Саъдӣ*

Дар сарири мӯшикофӣ шоҳам аз фикри расо,
Дар диёри назм табъам ҳукмрони мекунад. *Туғрал*

**диёри маъмура** мамлакат ва кишвари ободон.

Чу Бадр рои туро меҳр гуфту моҳаш гуфт,
Ки эй сари фузалои диёри маъмура. *Бадри Чочӣ*

**3.** *маҷ.* ватан, меҳан.

Бар канори Даҷла дур аз ёру маҳҷур аз диёр,
Дорам аз ашки ҷигаргун Даҷлаи хун дар канор. *Ҷомӣ*

Ман кистам? — Ғарибе, аз васл бенасибе,
Ҳиҷрони ёр дида, дур аз диёр монда! *Ҳилолӣ*

**ДИЖ||ДИЗ** دژ||دز қалъа, ҳисор, қӯрғон.

Бад-ин ҷо диже ҳаст бар раҳгузар,
Зи рифъат ба Қайвон баробарда сар. *Хоҷу*

Ӯ боз гашт ва ба ҳар дизе лашкаре фиристод, мутеъ шуданд ва дизҳо ба вай таслим карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **ин чӯбин дижи зангорхӯрд** *киноя аз* фалак.

Зери ин чӯбин дижи зангорхӯрд
Ҳар сахаргаҳ ҳафт хон хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**ДИЖАМ** دژم **1.** андуҳгин, ғамгин.

Ду наргис дижам, абрувон пур зи хам,
Сутуни ду абрӯ чу симин қалам. *Фирдавсӣ*

**2.** хашмгин, ғазаболуд.

Ҳамегуфт: — Агар аждаҳои дижам
Биёяд, ки гетӣ бисӯзад ба дам... *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* парешон, ошуфта.

Ҳусн аз паи маҳбубию дил гарми муҳаббат,
То чанд тавон кард гиреҳ зулфи дижамро. *Махфӣ*

**4.** тира; пажмурда.

Хуррам аз он борону нам, к-ояд зи саҳрои қидам,
Рӯёнад аз хоки дижам гулҳои ҳусни ҷовидон. *Ҷомӣ*

**дижам гардидан (ё шудан)** а) ғамгин шудан.

Гоҳ афзуну гоҳ кам гардад,
Гаҳ биханадад, гаҳе дижам гардад. *Саноӣ*

б) ба хашм омадан.

Дижам гардаду теғро боркашад,
Битозад басе аспу мардум кушад. *Дақиқӣ*

в) парешон шудан, ошуфта гардидан.

Бикарданд пархош ҳар ду ба ҳам,
Дили ҳар яке гашта аз ғам дижам. *Савдо*

г) тира шудан, пажмурдан.

Арбоби Исфаҳон чун ... бар ин сон мушоҳада карданд, чеҳраи ҳаёти эшон дижам ва чашмаи айни эшон мукаддар шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДИЖАМРӮЙ** دژم روی тираруй, чеҳрагирифта, туршрӯй.

Чаро нақшбандат дар айвони шоҳ
Дижамрӯй кардасту зишту табоҳ? *Саъдӣ*

**ДИЖАН||ДУЖАН** دژن тундмаза.

Кикизу ганднову сипандону коснӣ,
Ин ҳар чаҳор гуна, ки додӣ, ҳама дижан. *«Луғати фурс»*

**ДИЖБОН** دژبان нигаҳбони қалъа; кутвол, ҳокими қалъа.

Шавам сӯи дижбон ба пайғамбарӣ,
Намоям бад-ӯ мӯҳри ангуштарӣ. *Фирдавсӣ*

**ДИЖДОР||ДИЗДОР** دژدار||دزدار сардори қалъа, ҳокими қалъа.

Биёмад, чу наздики диж даррасид,
Сухан гуфту диждор мӯҳраш бидид. *Фирдавсӣ*

Фиристод пинҳон ба диздори хеш,
Ки пеш оварад барг аз андоза беш. *Низомӣ*

**ДИЖОБОД** دژآباد хашмгин, ғазаболуд.

Агар шери дижободаш бибинад,
Чу саг андар паси зону нишинад. *Баҳромӣ*

**ДИЖОГОҲ||ДИЖОГАҲ** دژآگاه||دژآگه хашмнок, бадқаҳр; бадандеш.

Суви марзи Туронш бинҳод рӯй
Чу шери дижогоҳи нахчирҷӯй. *Фирдавсӣ*

Зи ҷаври касон даст кӯтаҳ кунӣ,
Дижогоҳро бар худ огаҳ кунӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

**ДИЖОЛУД** دژآلود *ниг.* **дижобод.**

Яке шери дижолуд аст дар ҷанг,
Ки дорад аз масофи шери нар нанг. *Хисравонӣ*

**ДИЖОҲАНГ** دژآهنگ бадандеш, бадқасд; хашмгин, тунду тез.

Зи бас кинаҷӯю дижоҳанг буд,
Фарохои гетӣ бар ӯ танг буд. *Унсурӣ*

**ДИЖХИМ||ДАЖХИМ** دژخیم||دژخم 1. зиштхӯ, бадхислат; хашмнок.

Чунин гуфт дажхим нараждаҳо,
Ки аз ҷангашон кас наёбад раҳо. *Фирдавсӣ*

Ба ҷанги сипоҳони зангисиришт,
Ки буданд чун дев дижхиму зишт... *Низомӣ*

2. мири ғазаб, ҷаллод.

Ба дижхим фармуд, к-инро ба кӯй
Зи дор андар овезу бартоб рӯй. *Фирдавсӣ*

Марди дижхим мар-варо бикашид,
Бурду андар замон сараш бибурид. *Саноӣ*

3. *маҷ.* душман, хасм.

Чу донист хисрав, ки дажхими ӯ
Гурезон шуд аз фарри дайҳими ӯ,
Гузори гурезандаро пай гирифт,
Шабехункунон роҳ бар вай гирифт. *Низомӣ*

**ДИЗ** دز *ниг.* **диж.**

**ДИЗДОР** دزدار *ниг.* **диждор.**

**ДИЙЯТ** *а.* دیت *ниг.* **ди(й)ят.**

**ДИК** *а.* دیک хурӯс.

**ДИЛ** دل 1. узви хунгардонӣ (ба шакли халтачаи мушакӣ), ки дар тарафи чапи сари синаи инсон ва ҳайвон воқеъ аст, қалб; 2. *маҷ.* дарун, дохил, миёни чизе.

Дили киса ва-ҳамьён, ки муддатҳо монанди дасти лаимон холӣ буд, чун чашму дили ҷавонмардон пур шуд. *«Таърихи Фаришта»*

Як умр ганҷ дар дили вайрона орамид,
Як шаб дар ин хароба сар орӣ, чӣ мешавад? *Соиб*

3. *маҷ.* ботин, хотир; ҷон, рӯҳ.

Дониш андар дил чароғи равшан аст,
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст. *Рӯдакӣ*

Эй дил, сабур бошу махӯр ғам, ки оқибат
Ин шом субҳ гардаду ин шаб саҳар шавад.
*Ҳофиз*

Агар худ дар маслаки мутавассит солик набувад, амру наҳьяш дар дилҳо таъсир надорад.
*Аҳмади Дониш*

4. *маҷ.* фикр, андеша.

Сипоҳ баргир ва ба Шом шав, ки моро дил ба шаҳрҳои Шом машғул аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

5. *маҷ.* майл, хоҳиш, ҳавас.

Дар боғ бирка рақси тамаввуҷ намекунад,
Бечора биркаро чӣ дили рақс кардан аст. *Анварӣ*

Набудиш бе он бути хиргаҳӣ
Дили лолаву майли сарви саҳӣ. *Хоҷу*

**ба дили худ** ба ихтиёри худ, бо хоҳиши худ.

Қипчоқ ва Чобот ба дили худ рафтанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аҳли он шаҳр ба дили худ он вилоят ба амир таслим карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

6. *маҷ.* дилбар, ёр, маҳбуба; дӯст.

Гар бо ҳама кас чунин кунад дил,
Як дилшуда дар ҷаҳон намонад. *Анварӣ*

Бархез, дило, ки чанг бар чанг занем,
Май нӯш кунему ном бар нанг занем,
Саҷҷода ба як пиёла май бифрӯшем,
В-ин шишаи ному нанг бар санг занем. *Хайём*

7. *маҷ.* далерӣ, шуҷоат; ҷуръат.

Зулфи бути ман доштаӣ дӯш дар оғӯш,
Не, не, ту ҳанӯз он дилу он заҳра надорӣ!*

◇ **дили вайрон** дили шикаста, дили ғамзада, ғамгин, афгор.

Гар бубинӣ дили вайрони маро,
Гӯиё ҳеҷ гаҳ obод набуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дили кабоб** *киноя аз* дили дар оташи ишқ сӯхта, азобдида, дили ошиқ.

Лайлию шароби ҳусн дар сар,
Маҷнуну дили кабоб дар бар. *Ҳилолӣ*

**дили осуда** дили беғам, дили бедард.

Шӯхи ман дӣ ба раҳе масту хиромон бигзашт,
Ҳоли чандин дили осуда зи сомон бигзашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дили парешон** дили ошуфта ва музтариб.

Бечора чу бо дили парешон
Шуд ҳамдами моҳи меҳркешон... *Ҷомӣ*

**дили пурсухан** *киноя аз* дили пурасрор; бодонишу маърифат.

Лаби хомӯш намудори дили пурсухан аст,
Ҷабҳаи бегиреҳ оинаи хулқи ҳасан аст. *Соиб*

**дили пурхун** *киноя аз* дили ғамгин, дили пурдарду алам.

Чун дарои корвонӣ ишқ менолем зор,
Булбули боғи тарабро бо дили пурхун чӣ кор!
*Махфӣ*

**дили рафта** дили мураддад, дили аз тарси ногаҳонӣ беқароршуда.

Маликро дили рафта омад ба ҷой,
Бихандиду гуфт: Эй накӯҳидарой! *Саъдӣ*

**дили сангин** *киноя аз дили бераҳм*, дили сахт.

Дили сангини туро ашки ман овард ба роҳ,
Сангро сел тавонад ба раҳи дарьё бурд. *Ҳофиз*

**дили сахт** *ниг.* **дили сангин.**

... Қ-аз дили сахт аст забонҳо ба чанг,
Тезии ханҷар бувад аз хорасанг.
*Хисрави Деҳлави*

**дили танг** дили бесабру қарор; дили хафа; хотири малул, ғамгин.

Шикебой андар дили танг неҳ,
Шикебой аз ганҷи бисьёр беҳ. *Абӯшакури Балхӣ*

Шукуфт аз ғунчаи лаълаш дили танг,
Рухаш аз завқи дил гардид гулранг. *Мулҳам*

**дили хок(-и тира)** *киноя аз* қабр, гӯр.

Қош аз паи сад ҳазор сол аз дили хок
Чун сабза умеди бардамидан будӣ! *Хайём*

**дили шаб** нимаи шаб, нисфи шаб.

Дар дили шаб асари нури қамар пайдо нест,
Магар аз зулфи ту бар моҳ ниқоб аст имшаб?
*Камоли Хуҷандӣ*

Асбоби мурод шуд мураттаб
Аз дидаи рӯз то дили шаб. *Ҳилолӣ*

**дили ҷамъ** хотирҷамъӣ, осудахотирӣ.

Ҳарзагардию дили ҷамъ бувад душмани ҳам,
Хотири ҷамъ зи авроқи парешон маталаб. *Мулҳам*

**ба дили байза аз ибтидо(-и пайдоиш), аз аввал.**

Булбули мо ба дили байза таманнои ту дошт,
Боли парвоз кушодему гирифтор шудем. *Сайидо*

**дил бад кардан** а) хиёнатандешӣ кардан; нияти бад кардан.

[Пӯлод] ... дар аҳди Ғозонхон дил бад кард ва ба ёсо расид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

б) маъюс шудан, ноумед гаштан.

Ин дили ғамдида ҳолаш беҳ шавад, дил бад макун,
В-ин сари шӯрида боз ояд ба сомон, ғам махӯр!
*Ҳофиз*

**дил баргирифтан** *киноя аз* дил кандан, розӣ шудан ба ҷудоӣ.

Ба боғи суманзор раҳ баргирифт,
Дил аз шоҳу нахҷиргаҳ баргирифт. *Хоҷу*

**дил бардоштан** тарки муҳаббату дилбастагӣ кардан; тарк кардан.

Носеҳо, беҳуда мегӯӣ, ки дил бардор аз ӯ,
Ман ба фармони дилам, кай дил ба фармони ман аст.
*Ҳилолӣ*

**дил баркандан** *аз касе, чизе ниг.* **дил (бар)кандан** *аз касе, чизе*; **дил бастан** муҳаббат бастан, мафтун шудан.

Чу хоҳӣ, ки қадрат бимонад баланд,
Дил, эй хоҷа, дар содаруён мабанд. *Саъдӣ*

Ҳар кас, ки дил ба қомати он гулъизор баст,
Дигар дил аз ҳавои санавбар гирифтааст.
*Ибни Ямин*

**дил бохтан** а) ошиқ шудан.

Гуфт: Чу дил дар раҳи бут бохтам,
По ба раҳаш низ зи дил сохтам. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) сахт тарсидан.

Мухолифон ба муҷарради истимоъ дил бохта мутафарриқ гаштанд...*«Таърихи Фаришта»*

**дил бурдан** мубтало кардан, шефта намудан; касеро ба худ моилу роғиб намудан.

Ҳусни маҳрӯёни маҷлис, гарчи дил мебурду дин,
Ишқи мо бо лутфи табъу покии ахлоқ буд.
*Ҳофиз*

**дил буридан** *аз чизе* дил кандан, тарки чизе кардан.

Анварӣ, дил зи рӯзгор бибур,
Ки даме рӯзгор менадиҳад... *Анварӣ*

**дил гардондан** *аз касе* рӯй гардондан, рӯ тофтан аз касе, дил хунук кардан нисбат ба касе.

Дилам бурдию гардондӣ дил аз ман,
Қашидӣ ҳамчу нур аз соя доман. *Ҳозиқ*

**дил гирифтан** *аз касе, чизе* безор шудан, дилозурда шудан аз касе ё чизе.

Дилам зи савмиа бигрифту хирқаи солус,
Куҷост дайри муғону шароби ноб куҷо? *Ҳофиз*

Чанд бар ман рӯ ниҳад ҳар ҷо ки бошад меҳнате,
Дил гирифт аз сӯҳбати ёрони ҳарҷой маро. *Фузулӣ*

**дил дарьё кардан** *киноя аз* саховат ва ҷавонмардӣ ба кор бурдан.

Ту дарьё кун дил, эй соқию хумро дар миён овар,
Сари мо гарм аз ин паймонаи кам-кам намегардад.
*Соиб*

**дил додан** а) ҷасорат талқин кардан, далер кардан.

Шаҳ чу диҳад дил ба далерони ҷанг,
Шер шавад баччаи рӯбоҳи ланг. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) меҳр бастан; ошиқ шудан.

Ман дил намедиҳам ба лабу чашми ӯ, ки ёр
Гоҳ аз фасона, гаҳ ба фусун мекушад маро. *Шоҳӣ*

**дил доштан** ҷуръат доштан, шуҷоъ ва далер будан.

Қулоҳ дорию дил дорию насаб дорӣ,
Бад-ин се чиз бувад фахри меҳтарон аглаб.
*Фаррухӣ*

**дил пур аз оташу бод доштан** оташин шудан, қаҳру ғазаб ва ғурур доштан.

Ба ҷанг-андарун гурзи пӯлод дошт,
Ҳама дил пур аз оташу бод дошт. *Фирдавсӣ*

**дил дуздидан** *ниг.* **дил рабудан.**

Ба мижа дил зи ман бидуздидӣ,
Эй ба лаб қозию ба мижгон дузд,
Музд хоҳӣ, ки дил зи ман бурдӣ,
Эй шигифто, кӣ дида дузди бамузд?
*Абӯсалики Гургонӣ*

**дил дуним шудан** *киноя аз* сахт андӯҳгин шудан.

Бозмонд аз хидмати шоҳу ҳаким,
Ҳар дуро дил шуд зи ҳаҷри ӯ дуним. *Ҷомӣ*

**дилро задани** *чизе киноя аз* гум шудани майлу рағбат ба чизе.

Кам нашуд, Таъсир, майли он даҳонам андаке,
Гарчи дилро шаҳду шаккар андак-андак мезананд.
*Таъсир*

**дил (бар)кандан** *аз касе, чизе* тарк кардан, даст кашидан аз чизе ё касе; ноумед шудан; умед кандан.

Ту ҷон кандию дигаре ёфт,
Дил канд зи ту, чу беҳтаре ёфт! *Ҷомӣ*

Чӣ гуна дил канам аз васл, эй санам, ки дилам
Ба фурқати ту ҳазину ба васли ту шод аст. *Шоҳин*

**дил-дил кардан** музтариб ва ҳайрон будан; бетоқат ва беқарор шудан.

Бағдоди ҷонҳо рӯи ӯ, таррори дилҳо мӯи ӯ
Дил-дилкунон дар кӯи ӯ чун худ фаровон дидаам.
*Хоқонӣ*

**дил кашидан** *ба чизе* майл кардан, хоҳиш намудан.

Дили мо мекашад хатте, ки омад ҷониби рӯяш,
Ҳамеша ҷониби рӯи пакӯ д и л м е к а ш а д маро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**дил кушодан** хурсанд шудан.

Накунам ёди баҳору наравам сӯи чаман,
Чӣ кунам, дил накушояд зи баҳору чаманам.
*Ҳилолӣ*

**нарм шудани дил** аз хашм фуромадан; раҳм кардан.

Ба озарми хисрав дилаш нарм шуд,
Ба сечаш ба дидори ӯ гарм шуд. *Низомӣ*

**дил ниҳодан** *ба (ё бар) касе, чизе* а) майлу рағбат зоҳир кардан ба чизе ё касе; меҳр бастан.

Дил бар дигаре ниҳам, валекин
Ошиқ ба ситам наметавон шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Манеҳ дил бар ин солхӯрда макон,
Чу гунбад, напояд бар ӯ гирдакон. *Саъдӣ*

б) бовар кардан.

Шаб гуфт: «Мерасам!» Чу бихондам, ба ханда гуфт:
— Хисрав, бар ин ҳадис манеҳ дил, ки лоғ буд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чаро дил ниҳам бар сафеҳе чунон,
Ки доно ҳамон асту нодон ҳамон? *Шоҳин*

**об гаштани дил** бисьёр мутаассир шудан.

Муғаннӣ даме гӯши барбат битоб,
Ки чандон бинолад, ки дил гардад об. *Шоҳин*

**дил об сохтан (ё кардан)** азобу машаққати зиёд кашидан, ранҷи бисьёр бурдан.

Дил об сохтам ба умеди гуҳар шудан,
Дил шуд зи дасту қатраи обам гуҳар нашуд. *Соиб*

**дил оростан** *киноя аз* шодмонӣ кардан; айшу ишрат рондан.

Сиёвахшро гуфт: Бо ӯ бирав,
Биёрой дилро ба дидори нав! *Фирдавсӣ*

**дил оростан** *ба касе* дил додан, ошиқ шудан ба касе, меҳру муҳаббат бастан ба касе.

Ту пиндорӣ, дил ба ту оростаем,
Мо, эй бут, аз он сарой бархостаем. *Фаррухӣ*

**дил пардохтан** таваҷҷӯҳ кардан, майлу рағбат намудан.

Дароз мекашам ин қиссарову маъзурам,
Сухан чу гуфта шуд, он беҳ, ки дил бипардозӣ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**дил пардохтан** *аз чизе* фориғ гаштан аз чизе; осуда гаштан.

Шаб, ки аз ҳар кор дил пардохтӣ,
Бо ҳарифон нарди ишрат бохтӣ. *Ҷомӣ*

**пурхун гаштани дил** сахт ғамгин шудани дил.

Чу Рудоба ин аз падар бишнавид,
Дилаш гашт пурхун, рухаш шанбалид. *Фирдавсӣ*

**дил рабудан** *киноя аз* ошиқ ва шефтаи худ гардонидан.

Чу Юсуф то ба хобам рух намудӣ,
Ба як наззораи худ дил рабудӣ. *Ҳозиқ*

**дил рафтан** ошиқ шудан, мафтун шудан.
Агарчи дилам рафт, лекин ғамаш нест;
Ба ҷуз он хами зулф ҷое надорад. *Ҳофиз*

**дил сард кардан** *аз касе, чизе киноя аз* нисбат ба касе ё чизе нафрат пайдо кардан; аз касе ё чизе рӯ гардондан, меҳру муҳаббати худро аз даст додан.

Дили худ з-ин дудилон сард куну бол бишӯ,
Дил чу шуд шуста зи обе, ба сақое бирасад.
*Шамси Табрезӣ*

**сер шудани дил** *киноя аз* дилтанг шудан, безор шудан.

Яке рӯз н-омад бурун то ба дер,
Шуд аз интизораш дили ҷумла сер. *Ҷомӣ*

**дил супурдан** моил шудан, роғиб шудан; ошиқ шудан.

Чун сухангӯ сухан ба поён бурд,
Ҳар касе дил бар он сухан биспурд. *Низомӣ*

**дил сӯхтан** азобу машаққат кашидан.

Басе ранҷ бурдию дил сӯхтӣ,
Ҳунарҳои шоҳонам омӯхтӣ. *Фирдавсӣ*

**дил сӯхтан** *бар касе* раҳмдилӣ кардан; изҳори меҳрубонӣ кардан, шафқат варзидан ба касе.

Магар сангин дилаш бар ман бисӯзад,
Чароғи меҳрубонӣ барфурӯзад. *Фахриддини Гургонӣ*

**дил танг кардан** малул гаштан, зиқ ва дилгир шудан.

Аз бешию кам(м)ии ҷаҳон танг макун дил,
Бо даҳр мудоро куну бо халқ мувосо.
*Носири Хисрав*

**танг шудани дил** малул шудан, зиқ ва дилгир шудан,

Дили ман гарчи ба бедод шуд аз зулфи ту танг.
Мулки ӯ шуд, ки зи султони рухат фармон дошт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дил тиҳӣ кардан** *ниг.* **дил холӣ кардан; дил тофтан** рӯ тофтан, баргаштан.

Касе, к-ӯ битобад зи паймонш дил,
Касе, к-ӯ бипечад зи фармонш сар ... *Муиззӣ*

**дил тоқ кардан** даст кашидан; безор шудан.

Хат дар хати олам кашу дар хат машав аз кас,
Дил тоқ кун аз ҳастию бар тоқ неҳ асбоб. *Хоқонӣ*

**дил фирефтан** дил рабудан, мафтун кардан.

Сапедии мӯяш бизебад ҳаме,
Ту гӯӣ, ки дилҳо фиребад ҳаме. *Фирдавсӣ*

**дил фориғ кардан** хотирҷамъ ва осудахотир шудан, дил ҷамъ кардан аз парешонхотирӣ ва ташвиши чизе.

Чун Маҳдӣ дил аз кори Муқаннаъ ва сапедҷомагон фориғ кард, саворон фиристод.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**дил холӣ (ё тиҳӣ) кардан** *киноя аз* рози дил гуфтан; изҳори ҳасрат кардан.

Шишаи май дур аз он лабҳои майгун мегирист,
То дили худро даме холӣ кунад, хун мегирист.
*Ҳилолӣ*

Диле кардaнд холӣ он ду дилдор
Ба ҳам чун шишаи соат ба як бор. *Мулҳам*

**дил хун кардан (ё шудан)** азоб додан (кашидан), дил афгор кардан (шудан).

Нуқтаи ишқ дили гӯшанишинон хун кард,
Ҳамчу он хол, ки бар орази ҷонона заданд.
*Ҳофиз*

Рӯзии хеш аз ин базмгаҳ осон маталаб,
То дилат хун нашавад, неъмати алвон маталаб!
*Мулҳам*

**хунук шудани дил** таскин ёфтан.

Аз сарат гардам, кадбонуҷон, дарро кушо, як ҷӯб занам, дилам хунук шавад. *Садри Зиё*

**дил хуш доштан** хурсанд будан.

Фақат ба дидору гуфтор қаноат мекарданду дил хуш медоштанд. *Садри Зиё*

**дил шикастан** а) ранҷондан, дил озурда кардан, хафа ва маҳзун кардан.

Дили зердастон набояд шикаст,
Мабодо, ки рӯзе шавӣ зердаст. *Саъдӣ*

б) ҳаросидан; рӯҳафтода шудан.

[Ҷабраил] сарҳои эшонро ба Суғд бурд, то дили сапедҷомагони Суғд бишканад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**дил якто кардан** *киноя аз* азми қатъӣ кардан.

Шояд ки зи бими шарму расвой
Дар ҷустани илм дил кунӣ якто. *Носири Хисрав*

**дили** *чизе* **доштан** ба чизе майлу ҳавас доштан.

Дили олам намедорам, яқин дон,
Аз он, к-уфтодаам дар олами дил. *Анварӣ*

**дили** *касе* **нигоҳ доштан** мувофиқи матлаб ва мақсади касе кор кардан, хоҳиши касеро ба ҷо овардан.

Султон бузургӣ кард ва дили Хоҷа нигоҳ дошт ва ин пирро ин ҷо фиристод. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**дили худ хӯрдан** *киноя аз* ғаму ғусса хӯрдан, дилтанг шудан.

Ҳар кӣ по кач мегузорад, мо дили худ мехӯрем,
Шишаи номуси олам дар бағал дорем мо. *Соиб*

**дили** *касе* **чор будан** *киноя аз* мунтазир будан, нигарон будан; пазмон будан.

Гар аз рӯи замин рӯяд ғаму дард,
Дили ошиқ ба рӯи дӯст чор аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**дил аз гард шустан** дил аз ғаму ғусса ва андӯҳ пок кардан.

Замоне ҳаме бо дил андеша кард,
Бикӯшид, то дил бишӯяд зи гард. *Фирдавсӣ*

**дил аз даст бурдан** шефта кардан, мафтун намудан.

Чунон карашмаи соқӣ дилам зи даст бибурд,
Ки бо каси дигарам нест рӯи гуфтушунид. *Ҳофиз*

**дил аз даст додан** шефта шудан.

Дар ишқи ту дил зи даст додам,
Бар хеш дари бало кушодам.*

**аз даст рафтан** (*ё* **шудан)-и дил** а) ошиқ шудан.

Маҷнун, ки дилаш бирафт аз даст,
Ӯ низ миён ба дилбаре баст. *Шоҳин*

б) инони ихтиёр аз даст додан.

Соқӣ, дили ман зи даст агар хоҳад рафт,
Дарьёст, куҷо зи худ бадар хоҳад рафт.
Сӯфӣ, ки чу зарфи танг пур аз ҷаҳл аст,
Як ҷуръа агар хӯрад, ба сар хоҳад рафт. *Хайём*

Лайлӣ, ки дилаш зи даст мешуд,
Мехост баланд, паст мешуд. *Шоҳин*

в) нобуд шудан, маҳв шудан.

Дил об сохтам ба умеди гуҳар шудан,
Дил шуд зи дасту қатраи обам гуҳар нашуд. *Соиб*

**дил аз сар** (*ё* **ҷон) бардоштан** аз баҳри ҷон гузаштан, умед аз ҷон кандан.

Ман аввал, ки ин кор сар доштам,
Дил аз сар ба як бор бардоштам. *Саъдӣ*

Ба рӯзи маърака эмин машав зи хасми заиф,
Ки мағзи шер барорад чу дил зи ҷон бардошт. *Саъдӣ*

**дил аз ғам пардохтан** беғам шудан, шоду хуррам гаштан.

Чу з-ин сон ба чанг омадаш борагӣ,
Дил аз ғам бипардохт якборагӣ. *Фирдавсӣ*

**аз ҷой рафтан** (*ё* **шудан)-и дил** а) тарсидан, ба хавф афтодан.

Дил аз ҷой шуд лашкари Румро,
Чу аз кӯраи оташин мумро. *Низомӣ*

Ҳиндувонро аз он ниҳеб дил аз ҷо ва кор аз даст рафта, монанди Банотуннаъш парешон шуданд. *«Таърихи Фаришта»*

б) аз хуш рафтан, бехуд шудан.

Лайлӣ омад бад-ин шамоил,
В-аз ҷой бирафт Қайсро дил. *Ҷомӣ*

**дил аз ҷон бардоштан** *ниг.* **дил аз сар бардоштан;**

**дил ба даст овардан** ба хушмуомилагӣ ва корҳои нек касеро хурсанд кардан ва улфату дӯсти самимӣ гардонидан.

Матлаб аз ҷоҳу бузургӣ дил ба даст овардан аст,
В-арна, Махфӣ, дар замин ҳам ганҷи Қорун меравад. *Махфӣ*

**дил ба пӯст додан** *киноя аз* зоҳирбинӣ кардан, ба шакл аҳамият додан.

Надоданд соҳибдилон дил ба пӯст
В-агар аблаҳе дод, бемағз ӯст. *Саъдӣ*

**ба ҷо(й) будани дил** осудаву ором будан, осудахотир будан.

Ҳар замон гӯӣ, ки ҳоли дил бигӯй,
Ин касеро гӯй, к-ӯро дил ба ҷост. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба ҷо(й) омадани дил** осуда шудан, ором ёфтан.

Нишонандаро чун дил омад ба ҷой
Ишорат чунон рафт бо раҳнамой. *Низомӣ*

**бар лаб расидани дил** *киноя аз* дилтанг шудан; маҳзун гардидан.

Гуфт: Ин чӣ ҳикоят аст, ё раб,
К-аз вай дили ман расида бар лаб?! *Шоҳин*

**дил бар ҷой доштан** а) ба ваҳму ҳарос наафтодан, натарсидан.

Лашкари ислом аз он сипоҳ битарсиданд, Холид дил бар ҷой дошт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) ҳушьёр будан.

Бо ин ҳама дил бар ҷой бибояд дошт ва дида бар раҳгузари ихлос гумошт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**аз дил мондан** озурда шудан.

Дил чу рӯяш дид, ҷонро дарбибохт,
Хотири Хоҷу азим аз дил бимонд. *Хоҷу*

**аз дили оҳан гузаштан** хеле таъсирнок будан, **сахт** асар кардан.

Бо забони чарб ҳар к-ӯ нарм кард он шӯхро,
Метавон гуфтан, ки ҳарфаш аз дили оҳан гузашт. *Шоҳин*

**зи дил тухми авҳом дур кардан** хотирро аз хаёлот пок кардан.

Ба ман деҳ, ки аз ҳайратам носабур,
Зи дил кардаам тухми авҳом дур. *Бедил*

**ба дил баргузаштан** ба ёд омадан.

Шабе сар фурӯ шуд ба андешаам,
Ба дил баргузашт он ҳунарпешаам. *Саъдӣ*

**ба дил гуфтан** ба худ гуфтан.

Ба дил гуфтам, ки Хоқонӣ дареғогӯи ман бошад,
Дареғо, ман шудам акнун дареғогӯи Хоқонӣ. *Низомӣ*

**бар дил гарон омадан** сахт расидан, хафа кардан.

Моро ҳарфи ӯ бар дил омад гарон,
Ба тезӣ чу алмос кардам забон. *Шоҳин*

**бар дил даромадан** ба хотир омадан, аз хотир гузаштан.

З-он шаб, ки боз бар дили тангам даромадӣ,
Сад шамъ даргирифт димоғи муаттарам. *Ҳофиз*

**дар дил омадан** (*ё* **андохтан)** ба хаёл омадан, ба хотир омадан, аз хаёл гузаштан.

Қафоф андак дораму аёл — бисёр ва тоқати бори фоқа намеорам ва борҳо дар дилам омад, ки ба иқлиме дигар нақл кунам. *Саъдӣ*

Аморидори Лайлиро, ки меҳру моҳ дар ҳукм аст,
Худоё, дар дил андозаш, ки Маҷнунро гузор орад. *Ҳофиз*

**дар дил орзу фурӯ шикастан** ба мақсад нарасидан.

Охир, эй орзуи дил, то кай
Дар дил ин орзу фурӯ шиканам? *Ҳасани Ғазнавӣ*

**дар дил сӯрох доштан** *кинoя аз* дарду алами сахт доштан.

Дар дил ӯ сӯроҳҳо дорад кунун,
Сар зи ҳар сӯрох меорад бурун. *Румӣ*

**дар дил хор шикастан** (*ё* **халидан**) *кинoя аз* озор додан.

Гул то нашикаст аҳди гулзор,
Нашкаст замона дар дилаш хор. *Низомӣ*

**дари дил ба орзу бастан** ба дил роҳ надодани орзу ва ҳавас; худро аз алоиқи дунъё боздоштан.

Хуш он касон, ки дари дил ба орзу бастанд,
Ба ашки талх раҳи луқма бар гулӯ бастанд. *Соиб*

**умеди дил қавӣ доштан** дилпур шудан, аз чизе умед накандан, умеди маҳкам доштан.

Ба беҳрӯзӣ умеди дил қавӣ дор,
Ки фармонат шавад бо бахти ту ёр.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДИЛАНГЕЗ** دل‌انگیز 1. пурдил, ҷасур, диловар.

Мокон мағрур гашта буд бад-он лашкари дилангез, ки аз ҳар ҷой фароҳам оварда буд.
*Низомии Арӯзӣ*

2. дилхарош, ҳузновар; ҳаяҷонбахш, пуртаъсир.

Ҳамегуфт ин суханҳои дилангез,
Шуда ду чашми хунрезаш гуҳарбез.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДИЛАФГОР||ДИЛФИГОР** دل‌افگار||دل‌فگار дилреш, дилозурда, маҳзун.

Бинвис зи рӯи меҳрубонӣ
Бар Ҳофизи дилфигор коғаз! *Ҳофиз*

Рафтам, ки чораи дили афгори худ кунам,
То рафтам аз ғами ту дилафгортар шудам.
*Мушфиқӣ*

Шак нест, ки меҳри гулъузорон
Кам нест зи доғи дилфигорон. *Ҳилолӣ*

**ДИЛАФГОРӢ** دل‌افگاری дилреш будан; хастадилӣ, ғамгинӣ.

Шаб нест, ки бе лаъли ту, танҳо, наканам дил,
Ҷон кандани шабҳову дилафгории ман бин.
*Мушфиқӣ*

**ДИЛАФРӮЗ** دل‌افروز 1. дилкушо, фараҳбахш.

Эй қасри дилафрӯз, ки манзилгаҳи унсӣ,
Ё раб, накунод офати айём харобат! *Ҳофиз*

Рӯи ӯ моҳи дилафрӯз асту ман бетолеам,
Толее мебояду моҳи дилафрӯзе чунин. *Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

Маро ту дӯст будӣ, эй дилафрӯз,
Валекин дӯсттар гаштам аз имрӯз.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДИЛАФСУРДА** دل‌افسرده мурдадил, берӯҳ, беҳиссу ҳаракат.

Бубин набзи ҳоли дилафсурдае,
Бидам рӯҳ дар қолаби мурдае. *Бедил*

**ДИЛАФТОДА** دل‌افتاده маҳзун, андӯҳгин; маъюс.

Аҷрҳо бошадат, эй хисрави шириндаҳанон,
Гар нигоҳе суви Фарҳоди дилафтода кунӣ. *Ҳофиз*

**ДИЛБАНД** دلبند 1. он кӣ дили касро ба худ шефта мекунад, дилкаш, дилфиреб; диловез, дилрабо.

Гарам рӯзе ба даст афтад каманди зулфи дилбандаш,
Ситонам доди ин сина, ки бедил дошт якчандаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. маҳбуб, маъшуқ.

Бад-ӯ гуфт: Ин занони номдорон
Нишаста шод бо дилбанду ёрон.
*Фахриддини Гургонӣ*

3. ҷигаргӯша, азиз, нури чашм (сифати фарзанд).

Бипурсидаш, ки эй фарзанди дилбанд,
Туӣ нахли диламро тоза пайванд! *Мулҳам*

Зан дошт, вале надошт фарзанд,
Дил дошт, вале надошт дилбанд. *Шоҳин*

**ДИЛБАР** دلبر 1. дилкаш, дилфиреб; касе ки бо ҳусни худ дигареро дилбохтаи хеш мекунад; хушрӯ, раъно.

Гавазн аст, агар оҳуи дилбар аст,
Шикоре чунин дархури меҳтар аст. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* маҳбуба, ёр.

Ҳар кӣ як дам ҳамдами он дилбари заргар шавад,
Санг гирад — лаъл гардад, хок гирад — зар шавад.
*Сайидо*

Ҳалол бод шароби ақиқ он касро,
Ки нуқлро зи лаби лаъли дилбарон бихӯрад! *Шоҳин*

**дилбари Яғмо** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Нагуфтамат, ки ба яғмо равад дилат, Саъдӣ,
Чу дил ба ишқ диҳӣ дилбарони Яғморо. *Саъдӣ*

**ДИЛБАРАК** دلبرک *шакли навозиши* дилбар.

Моҳи тамом аст рӯи дилбараки ман,
В-аз ду гули сурх андар ӯ паргола. *Рӯдакӣ*

**ДИЛБАРӢ** دلبری 1. дилрабоӣ, дилфиребӣ, мафтунсозӣ.

Турфа арӯсе, ки зи зевар тиҳӣ,
Ояд аз ӯ дилбариву дилдиҳӣ. *Ҷомӣ*

Бегумон дил аз бари ушшоқи мискин мебарад,
Нест ҳамчун турраат дар дилбарӣ тарроре. *Шоҳин*

**дилбарӣ кардан** дилрабоӣ намудан.

Шоҳидон гар дилбарӣ з-ин сон кунанд,
Зоҳидонро рахна дар имон кунанд. *Ҳофиз*

2. зебоӣ, хушрӯӣ, раъноӣ.

Баҳори лутфро нозанда сарве
Ба боғи дилбарӣ раъно тазарве. *Убайди Зоконӣ*

**ДИЛБАСТА** دلبسته ошиқ, гирифтори банди ишқ; **дилбаста шудан** сахт меҳр бастан, ошиқи зор шудан.

Сад даста ба дасти хеш мебанд,
Дилбаста шудан ба лолае чанд? *Ҷомӣ*

**ДИЛБАСТАГӢ** دلبستگی меҳру муҳаббат.

В-ар ӯро аз ғами мо хастагиҳост,
Маро ҳам сӯи ӯ дилбастагиҳост. *Убайди Зоконӣ*

Аз шеъру шоирӣ нарасидам ба орзу,
Дилбастагӣ маро ба давоту қалам намонд. *Сайидо*

**ДИЛБУРДА** دلبرده дил дар қайди худ гирифта; *киноя аз* ёр, маъшуқа.

Дилбурда, ки умраш чу ғамам бод дароз!
Имрӯз талаттуфе зи нав кард оғоз. *Хайём*

**ДИЛГАЗО** دلگزا дилозор, озордиҳанда.

**ДИЛГАРМ** دلگرم 1. хушнуд, шод, қонеъ.

Бод аз йн кору бори хешам шарм,
Ки ба кирме шавам чунин дилгарм. *Ҷомӣ*

2. *маҷ*. меҳрубон, дӯст, дилбаста.

Ва бад-ӯ дилгарм набошӣ, магар ба қадри зарурат. *Аҳмади Дониш*

**ДИЛГАРМӢ** دل گرمی 1. меҳрубонӣ, дӯстӣ; ишқу муҳаббат.

Ҷаҳондор кард аз ғам озодашон,
Ба дилгармӣ уммедҳо додашон. *Низомӣ*

Зи дилгармии Ҳофиз барҳазар бош,
Ки дорад синае чун дег ҷӯшон. *Ҳофиз*

2. *маҷ*. эътимод, бовар, умедворӣ.

Дилгармии самандару парвонаам намонд,
Бар шамъ саркашиву дар оташ забона ку? *Сайидо*

**ДИЛГАРОН** دل گران малул, андӯҳгин.

Қасе, к-аз ғами худ бувад дилгарон,
Чаро гирьяд аз мотами дигарон? *Ҷомӣ*

**ДИЛГИР** دلگیر 1. малулгардонанда, нохуш, ногувор.

Чу шоҳ он посухи дилгир бархонд,
Аз он посух ба кори хеш дармонд.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. озурда, малул; безор.

Дил на имрӯз аз ватан, Шавкат, шикоят мекунад,
Мурғи мо дар байза ҳам аз ошьён дилгир буд.
*Шавкат*

**дилгир гаштан** озурдахотир шудан; безор шудан.

Баски дилгир аз тамошои гулистон гаштаам,
Ҳамчу бӯи гул даруни ғунча пинҳон гаштаам. *Сайидо*

**ДИЛГУДОЗ** دل گداز дилхарош, ҷонсӯз; тоқатфарсо.

Бо мо-т дарнагирад, моему ним ҷоне,
Бо ҳаҷри дилгудозат, бо васли хушгуворат. *Анварӣ*

**ДИЛГУСИЛ** دل گسل *киноя аз* дилхаста кунанда, ғаму андӯҳ расонанда, бо дилрабоӣ азобдиҳанда.

Фаромуш макун меҳри доя зи дил,
Ки дар дил маро меҳри ту дилгусил. *Фирдавсӣ*

Оҳ аз дили ёри сангдил, оҳ,
Оҳ аз ғами ёри дилгусил, оҳ! *Ҷомӣ*

**ДИЛДОДА** دلداده ошиқ, шефтаву шайдо.

Дилдор агар туиву дилдода манам,
Андӯҳ кашам аз туву андӯҳ кашам. *Ҷомӣ*

**ДИЛДОР** دلدار 1. маъшуқа, маҳбуба.

Дерест, ки дилдор паёме нафиристод,
Нанвишт каломеву саломе нафиристод. *Ҳофиз*

2. раҳмдил; ғамхор.

Сарҳанги латифхӯи дилдор
Беҳтар зи фақеҳи мардумозор. *Саъдӣ*

**ДИЛДОРӢ** دلداری 1. тасалло, дилбардорӣ; **дилдорӣ додан** тасалло додан.

Амир эшонро ба сабру фароҷ хонда дилдорӣ медод. *Дониш*

2. муомилаи нағз; ғамхорӣ, раҳмдилӣ.

Ба дилдорию ҷоплӯсию фан
Қашидаш суви хонаи хештан. *Саъдӣ*

**дилдорӣ кардан** (ё **намудан**) дилнавозӣ ва лутфу меҳрубонӣ кардан.

Ҳотам меҳмонро дилдорӣ намуда ба манзили шоиста фуруд овард. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**ДИЛДУЗД** دل دزد дилрабо.

Ин чӣ турраст, ин чӣ шаб, чӣ каманд,
Ин чӣ дилдузд, ин чӣ тappop аст. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **ҳиндуи дилдузд** *киноя аз* зулф, кокул, гесӯ, печа.

Ду ҳиндуи дилдузди пурпечу тоб
Фурӯ басту афканд бар офтоб. *Хоҷу*

**ДИЛДӮЗ** دلدوز то ба мағзи дил фурӯ раванда; *маҷ*. нуфузкунанда, таъсирнок; дилхарош.

Ҳар кӣ аз мижгони дилдӯзи ту меҷӯяд амон,
Роҳ гардонидан аз тири қазо дорад умед. *Соиб*

Чоки дилам зи ханҷари ёр аст, Мушфиқӣ,
З-ӯ илтимоси новаки дилдӯз мекунам. *Мушфиқӣ*

**ДИЛДӮЗӢ** دل‌دوزی то ба мағзи дил фурӯ рафтан; дилхарошӣ.

Ба дилдӯзии новаки чашми ту,
Ба дилсӯзии оташи хашми ту ... *Хоҷу*

**ДИЛЗАИФ** دل‌ضعیف он кӣ дилаш беқувват аст, заифдил.

... Ки ёри иллатгини ту дилзаиф бувад,
На аз қаранфул судаш бувад, на аз ҷуллоб. *Муиззӣ*

**ДИЛЗИНДА** دل‌زنده 1. бедордил; фаъол, чолок.

Чу он дилзинда дар зиндон даромад,
Ба ҷисми мурда гӯе ҷон даромад. *Ҷомӣ*

2. *маҷ*. ошиқ.

Мижгони ту то теғи ҷаҳонгир баровард,
Бас куштаи дилзинда, ки бар якдигар афтод. *Ҳофиз*

**ДИЛКАШ** دلکش дилписанд, марғуб, хуб, хушоянд.

Шукӯҳи тоҷи султонӣ, ки бими ҷон дар ӯ дарҷ аст,
Кулоҳи дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад.
*Ҳофиз*

Бӯстон дилкашу май беғишу ёрон сархуш,
Ҷомӣ аз зӯҳди худ имрӯз аҷаб мунфаил аст. *Ҷомӣ*

**ДИЛКАШОЛӢ** دل کشالی *ниг*. **дилбастагӣ**.

Ба мансаб дилкашолӣ ҳам надорам,
Димоғи ҳукмронӣ ҳам надорам. *Ҳоҷӣ*

Ин дам дилкашолӣ ба дунъё ва мо-фиҳо ҳаргиз надорам, илло он ки духтаре дорам соҳиби ҳусну ҷамол ва ахлоқи писандида ... *Садри Зиё*

**ДИЛКУШО(Й)** دلکشا(ی) фараҳбахш, рӯҳафзо, дилкаш.

Низомӣ куву назми дилкушояш,
Такаллуфҳои табъи нуктазояш. *Ҷомӣ*

Ғунчаи дил во шавад аз сӯҳбати равшандилон,
Хонаи оина боғи дилкушо афтодааст. *Сайидо*

**ДИЛКӮР** دل کور маҳрум аз ҳиссиёти қалбӣ, беҳис; ғофил, бебасират, каҷфаҳм.

Биё, то дар маи софи-т рози даҳр бинмоям,
Ба шарти он ки нанмоӣ ба каҷтабъони дилкӯраш.
*Ҳофиз*

**ДИЛМУРДА** دل‌مرده ғофил; беҳис.

Зиндагонӣ чист? Мурдан пеши дӯст,
К-ин гурӯҳи зиндагон дилмурдаанд. *Саъдӣ*

Пеши ҳар дилмурда накшо, эй гули сероб, лаб,
Ханда натвон кард пеши ӯ, ки аҳли мотам аст.
*Дарвеши Деҳақӣ*

**ДИЛМУРДАГӢ** دل‌مردگی ғофилӣ; беҳиссӣ.

Ба чо вомонданат дилмурдагиҳост,
Замингирии гул афсурдагиҳост. *Бедил*

**ДИЛНАВОЗ** دلنواز **1.** лутфкор, марҳаматпеша, навозишкор; дилором.

Ҳадисам мапурс, эй маҳи дилнавоз,
Ки чун зулфи пурчинат омад дароз. *Хоҷу*

Ёр омаду ёри дилнавоз омад боз,
Бахри дили хаста чорасоз омад боз. *Ҳилолӣ*

**2.** марғуб, хушоянд, дилписанд.

Лайлӣ чу ниёзмандияш дид,
В-он нуктаи дилнавоз бишнид... *Ҷомӣ*

Орзу кардам ҷаҳонгардӣ, ки бошад дилнавоз,
Гарде аз саҳрои ғам пайдо шуду бархост ҷанг.
*Мушфиқӣ*

**ДИЛНАВОЗӢ** دلنوازی лутфкорӣ, марҳаматпешагӣ, навозишкорӣ.

Агар ақлам рабудӣ — айни лутф аст,
Ва гар бурдӣ диламро — дилнавозист. *Ибни Ямин*

Дилнавозӣ кун, даме меҳмони ман бош, эй хаёл,
Равшанӣ деҳ соате хилватсарои дидаро. *Исмат*

**ДИЛНИГАРОН** دل‌نگران мунтазир; умедвор; дилкашол.

Он чӣ аз муволоту маваддате, ки моро ба нисбати ту воқеъ аст, дар борои худ фазилате мешиносӣ, бад-он низ дилнигарон мабош! *«Анвори Суҳайлӣ»*

То сабо бар гулу булбул вараҳи ҳусни ту хонд,
Ҳамаро шефтаву дилнигарон медорӣ. *Ҳофиз*

**ДИЛНИГАРОНӢ** دل‌نگرانی умедворӣ, интизор, чашмдорӣ ба роҳи касе.

Дилбар осоиши мо маслиҳати вақт надид,
В-арна аз ҷониби мо дилнигаронӣ донист. *Ҳофиз*

Дилро ба рухат меҳри ниҳонӣ зи чӣ бошад?
Дида нигарад, дилнигаронӣ зи чӣ бошад? *Мушфиқӣ*

**ДИЛНИШИН** دلنشین дилчасп, дилписанд, писандида, мақбул.

Ҳар чӣ аз ғайр дилнишинам буд,
Нақши беҳосилӣ яқинам буд. *Бедил*

Чун дӯстии ту дилнишин аст,
Уммеди дили ман аз ту ин аст... *Шоҳин*

**ДИЛНИШОН** دل‌نشان *ниг.* **дилнишин.**

Зани хушманиш дилнишонтар, ки хуб,
Ки омезгорӣ бипӯшад уюб. *Саъдӣ*

Дилнишон шуд суханам то ту қабулаш кардӣ,
Оре, оре, сухани ишқ нишоне дорад. *Ҳофиз*

**ДИЛНОШОД** دل‌ناشاد ғамгин, маҳзун.

Лайлӣ намепурсад магар Маҷнуни дилношодро,
Ширин намедонад магар ҷон кандани Фарҳодро?
*Ибни Ямин*

**ДИЛОВАР** دلاور далер, шуҷоъ, пурдил.

Диловар шуд он мардуми нодалер,
Гавазн андар омад ба болини шер. *Фирдавсӣ*

**ДИЛОВАРӢ** دلاوری далерӣ, шуҷоат, пурдилӣ.

Ва дигар дар саботи аскар дар майдони корзор матонати сараскар ва диловарии амала ва қаровулон шарт аст... *Аҳмади Дониш*

**диловарӣ кардан** ба ҷанг даромадан, дарафтидан.

Заифе, ки бо қавӣ диловарӣ кунад, ёри душман аст дар ҳалоки хеш. *Саъдӣ*

**ДИЛОВЕЗ** دل‌آویز *ниг.* **дилнишин.**

Ҷомӣ ба ҳавоят ғазале гуфта диловез,
Мазмуни ғазал он ки ба савдои ту фардам. *Ҷомӣ*

З-он ду гесӯи диловез чӣ имкони гурез,
Ки ду занҷир ниҳонданд ба пои дили ман. *Ҳилолӣ*

**бӯи диловез** бӯи хушу форам, бӯи матбӯъ.

Бад-ӯ гуфтам, ки мушкӣ ё абирӣ?
Ки аз бӯи диловези ту мастам. *Саъдӣ*

**ДИЛОЗОР** دل‌آزار озордиҳандаи дил; ситамгор, ҷафокор (сифати маҳбуба).

Чун дилозори ман аз роҳи вафо баргашт боз,
Дида навмед аз рухаш бо домани тар гашт боз.
*Исмат*

**ДИЛОЗОРӢ** دل‌آزاری ситамгарӣ; ҷавру ҷафо.

Ин дилозорӣ фалак бо мо на танҳо мекунад,
Расму оин аст, к-аз даврони Одам меравад. *Махфӣ*

**ДИЛОЗУРДА** دل‌آزرده ситамдида, ҷафодида; ранҷида.

Дилозурдаро сахт бошад сухун,
Чу хасмат бияфтод, сустӣ макун. *Саъдӣ*

Бе гули васл дилозурдаӣ аз хори фироқ,
Булбули хастаи бебаргу навоӣ дарьёб!
*Камоли Хуҷандӣ*

**ДИЛОЛ** *а.* دلال *ниг.* **далол.**

**ДИЛОМ** I دلام найзаи хурд, жӯпин (аз олоти ҷангии қадима).

Қамонт хотиру ҳуҷҷат сипарт бояд сохт,
Туро сазои диломаш дилом бояд кард.
*Носири Хисрав*

**ДИЛОМ** II دلام ҳила, фиреб.

То ба хона бурд занро бо дилом,
Шодмона зан нишасту шодком. *Рӯдакӣ*

**ДИЛОРО(Й)** (دل‌آرا(ی **1.** дил хушкунанда; дилписанд; хуб, зебо.

Моҳ чун чеҳраи зебои ту нест,
Мушк чун зулфи дилорои ту нест. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* маҳбуба.

Дар он хона набуд, алқисса, як ҷой
Тиҳӣ з-он ду дилорому дилорой. *Ҷомӣ*

**ДИЛОРОМ** دل‌آرام оромбахш; *киноя аз* маъшуқ.

Диломе, ки ошӯби ҷаҳон шуд,
Дилу ҷонам бибурду айни он шуд. *Ибни Ямин*

Бо дилороме маро хотир хуш аст,
К-аз дилам якбора бурд оромро. *Ҳофиз*

**ДИЛОСОЙ** دل‌آسائی ғамхорӣ, дилбардорӣ.

Заминдори он ҳудуд... ба гуфтаи Қутбхон ва дилосоии ӯ назди султон Баҳлул омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ДИЛОШӮБ** دل‌آشوب фаттон, дилрабо.

Дилошӯбу дилбанди офоқ буд,
Ба хубӣ чу абрӯи худ тоқ буд. *Фирдавсӣ*

Бо зулфи дилошӯб зи по силсила магсил,
К-ин қоида дар силсилаи пиру ҷавон нест. *Махфӣ*

**ДИЛПАЗИР** دلپذیر дилхоҳ, форам, мақбул, писандида.

Ҷавҳарии заргар суханони дилпазир дорад ва марде надимшева буда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**дилпазир омадан** писандидан, хуш омадан.

Чу бишнид шаҳ, дилпазир омадаш,
Ба назди хирад ҷойгир омадаш. *Низомӣ*

**ДИЛПАЗИРӢ** دلپذیری дилписандӣ, хушояндӣ, мақбулӣ.

Ҳазор нақш барояд зи килки сунъу яке
Ба дилпазирии нақши нигори мо нарасад. *Ҳофиз*

**ДИЛПИСАНД** دلپسند 1. дилхоҳ, мақбул.

Гуфтамаш: Дилписанди коми ту чист,
Номдорӣ-т ҳаст, номи ту чист? *Низомӣ*

2. *маҷ.* маҳбуба.

Дар тамошои рухи он дилписанд
Не насиҳат монда дар ёдам, на панд! *Ҷомӣ*

**ДИЛПОКӢ** دل‌پاکی *киноя аз* ҳалолкорӣ, покдоманӣ.

... Ки гар хок гардад тани хокиям,
Гувоҳӣ диҳад ҷон зи дилпокиям. *Ҳоҷу*

**ДИЛПУРСӢ** دل‌پرسی аҳволпурсӣ, хабаргирӣ; тасаллӣ додан.

Чу ин ғавғои ман ёрон шуниданд,
Ба дилпурсӣ маро як-як расиданд. *Сайидо*

**ДИЛРАБО(Й)||ДИЛРУБО(Й)** دلربا(ی) 1. дилкаш, дилбар, зебо.

Нозукандоме, ки аз сар то ба пой
Ҷузв-ҷузваш хуб буду дилрабой... *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* маҳбуба.

Аз ҷон ҳавои васли ту, эй дилрабо, нарафт,
Ҷон рафту орзуи ту аз ҷони мо нарафт. *Мушфиқӣ*

**ДИЛРАБОЙ||ДИЛРУБОЙ** دلربائی дилбарӣ, фаттонӣ.

Чашми ту зи баҳри дилрабой
Дар кардани сеҳр зуфунун бод. *Ҳофиз*

**ДИЛРЕШ** دل‌ریش 1. хастадил, дилозурда, дилафгор.

Ба кӯшиш Юсуфи дилреши маҳзун
Зи қайдаш бозрасту ҷаст берун. *Нозим*

Бар ин шуд аммаи дилреши Юсуф,
Ки шояд ёдадаш роҳи тавақќуф. *Ҳозиқ*

2. *маҷ.* ошиқ.

Эй зоҳиди афсурда, макун манъи ман аз ишқ,
Ин тӯҳфа ба номи мани дилреш рақам шуд. *Имло*

**ДИЛРУБО(Й)** دلربا(ی) *ниг.* **дилрабо(й).**

**ДИЛРУБОЙ** دلربائی *ниг.* **дилрабой.**

**ДИЛСАРД** دلسرد дилхунук, бепарво; безор.

Зи савдо он чунон дилсард аз танпарварӣ гаштам,
Ки чун Маҷнун ба пои дашт меҳорам сари худро. *Соиб*

**ДИЛСИЁҲ||ДИЛСИЯҲ** دل‌سیاه||دل‌سیه 1. бадандеш, баддил, кинаҷӯ.

Ғуломи ҳиммати дурдикашони якрангам,
На он гурӯҳ, ки азрақлибосу дилсияҳанд. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* фитнаангез, фаттон.

Дидаам, он чашми дилсияҳ, ки ту дорӣ,
Ҷониби ҳеҷ ошно нигоҳ надорад. *Ҳофиз*

**ДИЛСИЁҲӢ||ДИЛСИЯҲӢ** دل‌سیاهی||دل‌سیهی нохушӣ, хафагӣ, ғамгинӣ.

... Лекаш ин шеваи аз сидқ тиҳӣ
Надиҳад баҳра ба ҷуз дилсияҳӣ. *Ҷомӣ*

**ДИЛСИТОН** دلستان дилбар, дилрабо (сифати маҳбуба).

Ба дастам номае, к-аз дилситон дод,
На нома, балки дастанбӯи ҷон дод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мо дину дил ниҳодем дар ваҷҳи дилситонон,
Сад шукр, к-ин захира шавад сарф дар масориф. *Камоли Хуҷандӣ*

**ДИЛСИЯҲ** دل‌سیه *ниг.* **дилсиёҳ.**

**ДИЛСИЯҲӢ** دل‌سیهی *ниг.* **дилсиёҳӣ.**

**ДИЛСӮЗ** دلسوز 1. он кӣ дилаш ба ҳоли дигарон месӯзад, мушфиқ, ғамхор, меҳрубон.

Раво чун дорияам охир бад-ин рӯз,
Ки бар фарзанд модар ҳаст дилсӯз. *Фахриддини Гургонӣ*

Ғарибам, нест ҳамчун лола дилсӯзе ба боғи ман,
Зи шаб то рӯз бе парвона месӯзад чароғи ман. *Сайидо*

2. *маҷ.* ҷонгудоз, дил дар шиканҷа оваранда, мас. аз ҳаҷр, ҳасад, рашк.

Гуфтамаш: Аз ҳаҷр набвад мотаме дилсӯзтар!
Гуфт: Бар ҷони муҳиббон доғи ин мотам мабод! *Ҷомӣ*

**ДИЛСӮЗА** دلسوزه *ниг.* **дилсӯз.**

Се дигар саросар зи перӯза буд,
Бар ӯ ҳар кӣ дидиш, дилсӯза буд. (2) *Фирдавсӣ*

Бар тан зи сиришк ҷомаи илӣ,
Дар мотами дӯстони дилсӯза. (1) *Хоқонӣ*

**ДИЛСӮЗӢ** دلسوزی шафқат, тараҳҳум, меҳрубонӣ.

Ҷону дилу дида — ҳама бадхоҳи ман аст.
Қас нест, ки бар ман бувадаш дилсӯзӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИЛСӮХТА** دل‌سوخته 1. дилшикаста; ғамгин.

Оҳанг ба ҷони мани дилсӯхта кардӣ,
Афсӯс, муродам нашуду зуд бирафтӣ. *Анварӣ*

Ҷанги ман ин ҳама бо бахт аз он аст, ки ту
Бо ҳама сулҳ кунӣ, бо мани дилсӯхта ҷанг. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* ошиқи дилфигор, ошиқи ноком.

Савдо чӣ пазӣ, то ки чу дилсӯхтагон
Озод ба тарки худ нагӯӣ, нашавад. *Хайём*

Дилсӯхтаи кадом хомӣ?
Заҳробакаши кадом ҷомӣ? *Шоҳин*

**ДИЛТАНГ** دلتنگ озурда, ранҷида, ғамгин, зиқ.

Фароҳӣ дар он марзу кишвар маҳоҳ,
Ки дилтанг бинӣ раият зи шоҳ. *Саъдӣ*

**дилтанг гаштан (ё шудан)** парешон шудан; зиқ шудан.

Зи бас андеша кардан гашт дилтанг,
Рухаш беранг у пешонӣ пурожанг. *Фахриддини Гургонӣ*

Маҷнун шуд аз он низоъ дилтанг,
Мекард ба бахти хештан ҷанг. *Ҳилолӣ*

**ДИЛТАНГӢ** دلتنگی 1. озурдагӣ, ғамгинӣ, хафагӣ, зиқӣ.

Зи дилтангӣ чӣ дар саҳро шитобам,
Ки саҳро ҳам бар ин дил танг ёбам. *Хисрави Деҳлавӣ*
Дар раҳи ишқи ту дилтангии ман бисьёр аст,
Роҳ дур аст, маҳал тангу сухан бисьёр аст. *Мушфиқӣ*

2. нозукдилӣ, нозукӣ.

Дилаш тангу даҳан тангу миён танг,
Зи дилтангӣ шуда бар вай ҷаҳон танг.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДИЛТИРАГӢ** دل‌تیرگی *ниг.* **дилсиёҳӣ.**

... Ки эй хирасар, ин чӣ дилтирагист,
Ки бар тирагӣ ин ҳама чирагист?! *Ҷомӣ*

**ДИЛФАРОХ** دل‌فراخ дилвасеъ; бепарво, фориғбол.

**ДИЛФИГОР** دل‌فگار *ниг.* **дилафгор.**

**ДИЛФИРЕБ** دلفریب фиребанда, мафтункунанда; дилрабо, дилбар.

Бифрефт он шакарлаб моро ба ишва, оре,
Бас ишваҳои ширин, к-он дилфиреб дорад. *Анварӣ*
Бифрефт мар-маро ба суханҳои дилфиреб,
В-арна дили маро сари ҳар гуфтугӯ набуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИЛФУРӮЗ** دلفروز *ниг.* **дилафрӯз** 1.

Шаби ҳиҷрон агарчи тирарӯз аст,
Умеди васл дар вай дилфурӯз аст. *Хисрави Деҳлавӣ*
Шаби сӯҳбат ғанимат дону доди хушдилӣ бистон,
Ки моҳе дилфурӯз аст ону тарфи лолазоре хуш.
*Ҳофиз*

**ДИЛХАРОШ** دلخراش ҷонкоҳ, ҷонгудоз; пурсӯзу гудоз.

**ДИЛХАРОШӢ** دلخراشی ҷонкоҳӣ, дилозорӣ.

Ҳамеша шеваи ӯ дилхарошӣ,
Ба хубон менамояд нозпошӣ. *Сайидо*
Лекин зи раҳи ризоталошӣ
Нагзошт забон ба дилхарошӣ. *Шоҳин*

**ДИЛХАСТА** دلخسته дилреш, дилафгор; ғамгин.

Ба ҳоли дили хастагон дарнигар,
Ки рӯзе ту дилхаста бошӣ дигар. *Саъдӣ*
Сарв аз қади хубон хиҷилам мегӯяд,
Дилхаставу пой дар гилам мегӯяд. *Мушфиқӣ*

**ДИЛХОҲ** دلخواه 1. писандида; мақбулу марғуб, мувофиқи табъи дил.

Аз ноз ба сӯи ман он моҳ намеояд,
Ояд дигаре, аммо дилхоҳ намеояд. *Мушфиқӣ*

Дар пушти аризаи ӯ бинавишт, ки муҳимми ӯро чунончи дилхоҳи ӯ бошад, бисозанд. *Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* хоҳиши дил, матлуб.

Дил намехост ҷудой зи ту, аммо чӣ кунам,
Даври айём на бар коидаи дилхоҳ аст. *Ҷомӣ*

**ДИЛХОҲӢ** دلخواهی дилҷӯӣ; зебоӣ.

Зад раҳи ман ба ишва ногоҳӣ
Дилпазире ба ҳусну дилхоҳӣ. *Ҷомӣ*
Ҷамоле, к-он ба дилхоҳӣ далел аст,
Агар оташ бувад, боғи Халил аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИЛХУН** دلخون *ниг.* **дилхаста.**

Бувад, ки ояду рӯзе хабар бигираду пурсад
Зи ҳоли Ҷомии дилхун нигори бехабари ман. *Ҷомӣ*

**ДИЛХУШ** دلخوش хушнуд, шодмон.

**ДИЛХУШӢ** دلخوشی хурсандӣ, хушнудӣ.

Ман ба кадом дилхушӣ май хӯраму тараб кунам,
Қ-аз пасу пеши хотирам лашкари ғам кашида саф?
*Ҳофиз*

**ба дилхушӣ** хушнудона, ризомандона, бо майлу хоҳиш.

Малик... фармуд он чӣ маъмули ӯст, муҳайё доранд ва ба дилхушӣ ӯро гусел кунанд. *Саъдӣ*

**ДИЛШИКАН** دل‌شکن ғамангез, нохушиовар, номатбӯъ.

Яке кор пеш омадам дилшикан,
Ки натвон намуданш бар анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ДИЛШИКАСТА** دل‌شکسته дилозурда; маъюс, маҳзун.

Чу баддил буд Виси дилшикаста,
Зи ҷон орому аз дил хун гусаста.
*Фахриддини Гургонӣ*
Оташи Қомде кабобаш кард,
Шарми он дилшикаста обаш кард. *Бедил*

**ДИЛШИКАСТАГӢ** دل‌شکستگی дилозурдагӣ, маъюсӣ, ғамгинӣ.

Соиб, зи дилшикастагии худ ғамин мабош,
Қ-он зулфро шикастанавоз офаридаанд. *Соиб*

**ДИЛШОД** دلشاد *ниг.* **дилхуш.**

Фош мегӯяму аз гуфтаи худ дилшодам,
Бандаи ишқаму аз ҳар ду ҷаҳон озодам. *Ҳофиз*
Омад ғамгину рафт дилшод,
Ҳоли дили ошиқон чунин бод! *Ҷомӣ*

**ДИЛШУДА** دلشده *ниг.* **дилдода.**

Суви хона шуд духтари дилшуда,
Рухони муасфар ба хун ожада. *Фирдавсӣ*
Бардошта силие ба нерӯ
Он дилшуда зад кашида бар рӯ. *Шоҳин*

**ДИЛЬЁБӢ** دلیابی ба худ моил кардан; хурсанд кардан.

Он қадрдони аҳли камол ба чандин дильёбӣ ва базли мол он [нусхаи] «Қуръон»-ро нависонд.
*Садри Зиё*

**ДИЛҚАВӢ** دل‌قوی қавидил, пурдил, далер; далерона.

Ман равам сӯи қаноат дилқавӣ,
Ту чаро сӯи шаноат меравӣ? *Румӣ*

**ДИЛҶӮ(Й)** دلجو(ی) 1. писандида, дилкаш, дилхох, дилчасп; тасаллобахш; меҳрубон.

Васли ту дилҷӯйтар ё шеърҳои нағзи ман?
Ҳаҷри ту дилсӯзтар ё нолаҳои зори ман?
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*
Лаъли дилҷӯят ба афсун қимати шаккар шикаст,
Чашми ҷодуят ба яғмо қалби сад лашкар шикаст.
*Исмат*

2. *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

Бардор пиёлаву сабӯй, эй дилҷӯй,
Баргард ба гирди сабзазору лаби ҷӯй. *Хайём*

**ДИЛҶӮӢ** دلجوئی меҳрубонӣ, навозиш; дилбардорӣ.

Нигори шармноки шармгуфтор
Ба дилҷӯӣ кунад ҷонро гирифтор. *Ҳилолӣ*
Бе ёр агар ҳур ба дилҷӯиям ояд,
Қай боз кунам бар рухи ӯ хонаи худро? *Имло*

**ДИМ** ديم *шакли кӯтоҳшудаи* адим I 1.

Қасеро, ки номаш ниёшо бувад,
Даку дими ӯро тамошо бувад. *Марғазӣ*

**ДИМАН** *а.* دمن *ҷ.* димна I.

Машъуфи он машав, ки зи пок аст асли ӯ,
Чандон таровате надиҳад сабзаи диман? (2) *Ҷомӣ*

**ДИМНА** I *а.* دمنه 1. боқимондаи осори қадима, осори бошиши мардум; харобаҳои биноҳои қадим, вайрона; хоктӯда; 2. порутӯда, ахлоттеппа; тӯдаи саргин, мазбала.

**ДИМНА** II دمنه 1. номи шағоли маккорест, ки қаҳрамони китоби машҳури «Калила ва Димна» ё «Анвори Суҳайлӣ» мебошад; 2. шағол; рӯбоҳ.

Чу каложа ҳама дузданду рабоянда чу ход,
Шум чун буму бадоғол чу димна ҳама сол.
*Маъруфии Балхӣ*

**ДИМОР**||**ДАМОР** *а.* دمار халок, несту нобуд; вайронӣ.

Ҷазои хоинон дор аст ва сазои бадкирдорон димор. *Авфӣ*

**димор баровардан** *аз касе, чизе* интиқом гирифтан, ҷазо додан, нобуд кардан, куштан.

Он кӣ дасти қувват надорад, санги хурда нигоҳ медорад, то ба вақти фурсат димор аз димоғи хасм барорад. *Саъдӣ*

Димор аз ниҳоди онон, ки ҷониби васоё рафта буданд, баровард. *Аҳмади Дониш*

**димор баромадан** *аз касе, чизе* несту нобуд шудани касе ё чизе.

... Ки чандон амонам деҳ аз рӯзгор,
Ки з-ин наҳси золим барояд димор. *Саъдӣ*

**ДИМОЪ** *а.* دماء *ҷ.* дам III.

Мебояд, ки шумо низ дар ин амр тааммул карда, маслаҳати димоъ ва амволи хешро риоят кунед. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДИМОҒ** *а.* دماغ 1. мағзи сар, мийя; сар.

Чаҳорум ҳисси завқ аст, ҳар чӣ биёбад, лаззати он ба димоғ бирасонад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Моро ба кӯҳу дашту биёбон қарор нест,
Савдои ишқ кард парешон димоғи мо. *Махфӣ*

Тавоиф боди нахват ва ғурур дар димоғ андохта изҳори мухолафат намоянд. *«Фатҳнома»*

2. ҳисси бӯйӣ; машом, бинӣ.

Он ки димоғи башар ин бӯй ёфт,
Қобили он буд, аз он рӯй тофт. *Хисрави Деҳлавӣ*

Димоғи фикрро атри дигар каш,
Бар авроқи сухан сатри дигар каш! *Ҳозиқ*

3. *маҷ.* кайфият, ҳавсала; хоҳиш, майл.

Мурғон кашидаанд сари худ ба зери бол,
Бар сайри боғ булбули моро димоғ ку? *Сайидо*

◇ **димоғи замин** мағзи замин.

Димоғи замин аз тафи офтоб
Ба сарсому савдо баромад зи хоб. *Низомӣ*

**димоғи осуда** фикри ором, хотири ҷамъ.

Худ надонӣ, ки фикри беҳуда
Ҳаст ранҷи димоғи осуда. *Ҳилолӣ*

**димоғи сӯхта** *киноя аз* хафагӣ, зиқӣ.

Савдо, димоғи сӯхтаатро илоҷ нест,
Ҷуз ин ки дар баҳор ҳӯрӣ бо гулоб об. *Савдо*

**димоғ гарм шудан** сархуш шудан, маст шудан; **димоғ гирифтан** *ниг.* **димоғ сӯхтан.**

Онон, ки хӯ ба накҳати кокул гирифтаанд,
Дар бӯстон димоғ зи сунбул гирифтаанд. *Зуҳурӣ*

**димоғро сиқол додан** димоғро равшан кардан, димоғ чоқ кардан.

Ва ҳар котиб, ки ин кутуб дорад ва мутолааи он фурӯ нагузорад, хотирро ташҳиз кунад ва димоғро сиқол диҳад. *Низомии Арӯзӣ*

**димоғ сӯхтан** а) хиратабъ шудан, бедимоғ шудан, хафа шудан, кайф паридан.

Аз сӯҳбати сӯфиманишон сӯхт димоғам,
Эй бодапарастон, раҳи майхона кадом аст? *Саъдӣ*

б) машаққат кашидан, меҳнати зиёд кардан, ранҷ бурдан.

Агар дорӣ дили гармею доғе,
Димоғе сӯзу равшан кун чароғе. *Мулҳам*

Димоғе сӯхтам дар фикри мӯи мушкбори ӯ,
Лабе пур оҳ аз савдои мӯи анбарини ӯ. *Савдо*

в) хафа кардан, зиқ кардан касеро.

Чалав беҳуда месӯзад димоғи иштиҳоямро,
Пилавхӯри қадимам, қобили парварди эҷодам. *Савдо*

**димоғ(ро) тар кардан** май нӯшидан, вақтхушӣ кардан.

Ва гар фақеҳ насиҳат кунад, ки май махӯред,
Пиёлае бидеҳаш, гӯ: Димоғро тар кун! *Ҳофиз*

Баҳор ар бода дар соғар намекардам, чӣ мекардам?
В-аз ин соғар димоғе тар намекардам, чӣ мекардам?
*Яғмо*

**димоғ тоза кардан** *ниг.* **димоғ тар кардан.**

Ба чашми тарбият сӯям назар кун,
Димоғамро ба ҷоме тозатар кун. *Ҳозиқ*

**димоғи беҳуда пухтан** *киноя аз* хаёли хом намудан, хомтамаъӣ кардан, орзу ва ҳаваси хом ва бенатиҷа кардан.

Ҳар он, ки тухми бадӣ кишту чашми некӣ дошт,
Димоғи беҳуда пухту хаёли ботил баст. *Саъдӣ*

**дар димоғ доштан** дар хаёл ва замир нияте доштан.

Айғур Тойғозон Тузмишхотун духтари шоҳзода Муборакшоҳро дӯст медошт... ва дар димоғ дошт, ки ӯро баргирад ва пеши Наврӯз равад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДИМОҒОШУФТА** دماغ‌آشفته маст, сархуш.

Мо димоғошуфтагон аз дину дунё фориғем,
Рағбати масҷид набошад ходими майхонаро.
*Убайди Зоконӣ*

**ДИМОҒСӮЗӢ** دماغ‌سوزی хафагӣ, зиқӣ, бедимоғӣ.

Дило, чӣ саъй кунӣ, к-ин димоғсӯзӣ бас,
Ки матлабам шавад оё ба ком ё нашавад. *Ҳайрат*

**ДИМЬЁТӢ** دمیاطی як навъ матои нафис, ки дар Димьёт ном шаҳри Миср мебофтаанд.

Ақорибн дарвеш... ҷомаҳои куҳан ба марги ӯ бидариданду хазу димьётӣ ба ивази он бибуриданд.
*Саъдӣ*

**ДИН** *а.* دین 1. мазҳаб, кеш.

Эй писар, мазҳаби қаландар гир,
Ки дар ӯ дину куфр яксон аст. *Анварӣ*

Эй он кӣ дини ту бихаридам ба ҷони хеш,
Аз ҷаври ин гурӯҳи харон бозхар маро.
*Носири Хисрав*

2. тариқ, оин, роҳ.

Эшон ба фусунварӣ фасеҳанд,
Дар дини суханварӣ Масеҳанд. *Ҳилолӣ*

Гуфтаӣ: Дар дини мо расми фаромӯшӣ хатост
Чун кунӣ аз мо фаромӯш, ин суханро ёд кун! *Ҳилолӣ*

**ДИНА** دينه 1. дирӯз, рӯзи гузашта.

Дило имрӯз агар хуш ҳолате дорӣ, ғанимат дон,
Мабин нокомии фардову коми динаи худро.
*Бобо Фиғонӣ*

2. мансуб ба дӣ; динангӣ, дирӯза.

Бачаи бат агарчи дина бувад,
Оби дарьёш то ба сина бувад. *Саноӣ*

**ДИНДОР** ديندار касе, ки ба дин эътиқод дорад, мӯъмин; худопараст.

**ДИНДОРӢ** دينداری худопарастӣ, тақводорӣ.

Хирқапӯшии ман аз ғояти диндорӣ нест,
Пардае бар сари сад айби ниҳон мепӯшам. *Ҳофиз*

**ДИНОАТ||ДАНОАТ** *а.* دنائت пастӣ, нокасӣ, сифлагӣ, пастфитратӣ.

Аммо ҳозиронро маълум шуд, ки маъразн ин фузулӣ ҷуз хисосати табъ ва диноати ҳиммати ту нест. *«Ҳористон»*

Маҳоҳ ҷавҳари ҳиммат зи табъи хоксиришт,
Ки нест ғайри даноат қабули тинати кеҳ. *Бедил*

**ДИНОВАР** دين‌آور *ниг.* **диндор.**

Ҷаҳондор гуфто: Ба номи Худой,
Бад-ин номи диновари покрой... *Дақиқӣ*

Ситорашиносону диноварон,
Саворони ҷангиву киноварон. *Фирдавсӣ*

**ДИНОР** *а.* دينار 1. пули роиҷи тилло, ки дар замонҳои гуногун арзиши мухталиф дошт; ашрафӣ.

Яке рафту динор аз ӯ сад ҳазор,
Халаф монд соҳибдиле ҳушьёр. *Саъдӣ*

Сад ҳазор динор пеши мо чандон қадре надорад. *Ҷомӣ*

2. зар, тилло, умуман пул.

Гавҳари оли Ҷунайдӣ в-аз кароматҳои ту
Молики динор шуд ҳар к-ӯ сухандон омадаст. *Анварӣ*

3. *маҷ.* офтоб.

... Ки чун субҳро шоҳи Чин бор дод,
Арӯси Адан дур ба динор дод. *Низомӣ*

**ДИНОРГОН** دينارگان ба арзиши динор; гаронбаҳо.

Бад-ӯ гуфт, к-аз марди бозоргон
Биёби кунун теғи диноргон. *Фирдавсӣ*

**ДИНОРГУН** دينارگون тиллоранг, зардчаранг.

Зи диноргун беду абри сапед
Замин гашта заррину симин само.
*«Тарҷумон-ул-балоғат»*

**ДИНОРСАНҶ** دينارسنج диноршумур; зарсанҷ, сарроф; заршинос, йергир.

Шунидам зи пирони динорсанҷ,
Ки зар зар кашад дар ҷаҳон, ганҷ — ганҷ. *Низомӣ*

**ДИНӢ** دينی 1. мансуб ба дин.

Худи ин подшоҳи олиҷоҳ дар айёми хурдӣ назр карда буд, ки таҳсили улуми динӣ камоҳӣ кунад. *Аҳмади Дониш*

2. диндор; обид, зоҳид.

Яке марди динӣ дар ин кӯҳ буд,
Ки аз кори гетӣ беандӯҳ буд. *Фирдавсӣ*

**ДИРА** ديره манзил, хона.

Барное ба дираи мо омад бар он нишон, ки ӯ дода буд, моро гуфт: Он вадиат биёред! *Ҷомӣ*

**ДИРАМ** *ю.* درم 1. танга, сиккаи нуқрагӣ, пули нуқра.

Агар зар биҳоҳӣ зи ман ё дирам,
Фароз оварам ман ба нӯки қалам. *Абӯшакури Балхӣ*

Агар касе як харвор ҳима орад ва ба се дирам бифрӯшад, ду қисми он ҳаққи амин бошад. *Аҳмади Дониш*

2. пул.

Ба мудоро дили ту нарм кунам охири кор,
Ба дирам нарм кунам, гар ба мудоро нашавад. *Манучеҳрӣ*

3. воҳиди вазн, баробари 3,12 г; *муқ.* **дирамсанг.**

Яку дуву се, чору панҷ кам аст,
Чунки шаш донг шуд, яке дирам аст. *Саноӣ*

Шайх... ба вақти ифтор миқдори се дирам менӯшид. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **дирамҳои зар** *киноя аз* баргҳои зард, хазон.

Рехтанӣ карда дарахтон зи сар,
Гашта замин пур зи дирамҳои зар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дирами моҳӣ** пулакчаи бадани моҳӣ.

Қадри фурӯмоя нагардад аён,
Сикка надорад дирами моҳиён. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дирам бар дирам ниҳодан** бо ҳирс ҷамъ карда харҷ накардани пул.

Биё, то хурем, он чӣ дорем, шод,
Дирам бар дирам чанд бояд ниҳод? *Низомӣ*

**ДИРАМДОР** درمدار пулдор; бой, давлатманд.

Дирамдорони оламро карам нест,
Каримонро ба даст-андар дирам нест. *Саъдӣ*

Дирамдоре, ки ӯ соҳибкарам нест
Агар сад ганҷ дорад, мӯҳтарам нест. *Ҳилолӣ*

**ДИРАМДӮСТ** درم‌دوست пулпараст; харис.

Ҳарчанд занад лофи карам марди дирамдӯст,
Дарьюзаи эҳсон зи дари ӯ натвон кард. *Ҷомӣ*

**ДИРАМЗАН** درم‌زن он кӣ пул сикка мезанад, сакког.

**ДИРАМРЕЗ** درم‌ريز мунъим, эҳсонкунанда, сахӣ.

Шавам бар дирамрези худ дурфишон,
Кунам саркашӣ, лек бо саркашон. *Низомӣ*

◇ **дирамрез кардан** *киноя аз* нурпошӣ кардан, партавафшонӣ намудан.

Гаҳ қасаби Моҳ диловез кард,
Гоҳ дафи Зӯҳра дирамрез кард. *Низомӣ*

**ДИРАМСАНГ** درمسنگ санге, ки вазни он баробари як дирам мебошад; *муқ.* **дирам** 3.

Сазон чунин мард гӯй, ки чист?
Ки тарьёк дорад дирамсанг бист? *Фирдавсӣ*

**ДИРАМХАРИД||ДИРАМХАРИДА** درم‌خرید||درم‌خریده ғулом, банда, каниз.

Май орад шарафи мардумӣ падид,
Озоданажод аз дирамхарид. *Рӯдакӣ*

Ман, ки будам дирамхаридаи ӯ,
Баргузидам ҳамон гузидаи ӯ. *Низомӣ*

**ДИРАНГ** I درنگ *ниг.* **даранг.**

**ДИРАНГ** II درنگ садое, ки аз даст расонидан ба тори соз, кашида сар додани зеҳи камон дар вақти тирандозӣ, ба ҳам хӯрдани чизҳои филизӣ, аз задани асбобҳои чинӣ ва монанди инҳо ҳосил мешавад.

Баромад диранги камонҳои сахт,
Дарахтафканӣ кард шохи дарахт. *Шодӣ*

**ДИРАНГОДИРАНГ** درنگادرنگ садои табл ва нақора.

Бибастанд бар бухтиён табли ҷанг
Ба гардун баромад дирангодиранг. *Ҳотифӣ*

**ДИРАНГӢ** درنگی *ниг.* **даpaнгӣ.**

**ДИРАФШ** I ||**ДАРАФШ** درفش олати нӯгтези дастадоре, ки кафшдӯзон барои сӯрох кардани чарм ба кор мебаранд, бигиз.

Ба пушташ хори хунӣ ним-ниме,
Халида чун дирафше дар адиме. *Хисрави Деҳлавӣ*

Бо дирафш мушт мазан ва офтоб ба гил маяндоз, ки ранҷа шавӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДИРАФШ** II درفش дурахш, дурахшандагӣ, барроқӣ.

Дурахшанда шамшерҳои бунафш,
Зи дида басар мерабуд аз дирафш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИРАФШ** III درفش байрақ, алам, ливо.

Яке бод бархостӣ пур зи гард,
Дирафши маро сар нигунсор кард. *Фирдавсӣ*

Бардошт дурӯя табл овоз
В-аз рӯи алам дирафш шуд боз. *Шоҳин*

**дирафши ковиён(ӣ)** байрақи Коваи оҳангар (қаҳрамони «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ), ки пешгири чармини худро бар сари чӯбе баста, ба муқобили Заҳҳоки Морон бархост, халқро ба шӯриш даъват намуд ва бар Заҳҳок ғалаба кард. Шоҳ Фаридун он байрақро муқаддас шумурда, бо зару ҷавоҳирот ороста буд ва Арабҳо онро ҳангоми истилои Эрон ба ғорат бурданд.

Фурӯ ҳишт з-ӯ сурху зарду бунафш,
Ҳаме хондаш «ковиёнӣ дирафш». *Фирдавсӣ*

**ДИРАФШИДАН** درفشیدن 1. дурахшидан, барқ задан, тобидан.

Дирафшидани теғи оинатоб
Дурахшонтар аз чашмаи офтоб. *Низомӣ*

2. ларзидан; алвонҷ хӯрдани порчаи матоъ аз бод.

**ДИРАФШӢ** درفشی: **дирафшӣ кардан** машҳур намудан, овоза кардан, ангуштнамо кардан.

Ба гуфтори Гарсевази бадгумон
Дирафшӣ макун хештан дар ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

**ДИРЕҒ** دریغ *ниг.* **дареғ.**

**ДИРОСАТ** *а.* دراست таълим; илмомӯзӣ, сабақ додан ва сабақ гирифтан; доноӣ.

Аз касрати диросату тадриси суҳуфи обои... хеш мавсум ба Идрис гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба фиросат муҳандиси адвор,
Ба диросат муҳаззаби атвор. *Бедил*

**ДИРОЯТ** *а.* درایت ақлу дониш; зиракӣ.

Сухани ту далел аст бар қусури дироят.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Навоӣ дар вазорат чунон маҳорат дошт, ки аз вуфури дироят аз дабири Уторид қасбуссабақ мерабуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ДИРРА** دره *ниг.* **дурра** II.

**ДИРЪ** *а.* درع зиреҳ, либоси ҷанг, ки аз тунука ё ҳалқаҳои оҳан тайёр мекарданд.

Он шаб аз ҷониби мухолифон Мирикчӣ-баҳодур бо ду сад кас, ки бо диръ ва сипар буданд, наздики дарвоза омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДИРЪПӮШ** درع پوش зиреҳпӯш.

Қинатӯзу дидадӯзу хасмсӯзу размсоз,
Шерҷӯшу диръпӯшу сахткӯшу кордон.
*Абулвосеи Ҷабалӣ*

**ДИРӮЗ** دیروز рӯзи гузашта.

Шунидам, ки дирӯз баҳри шикор
Дар ин дашт меронд маркаб савор. *Ҷомӣ*

**ДИРҲАМ** *ю.* درهم *ниг.* **дирам.**

Рӯзе сабӯ пур ёфт, андешид, ки агар ду ман бошад, ба даҳ дирҳам фурӯшам. (1) *«Нигори дониш»*

Фориғам аз шарафи фоқа, зи ташвиши ҷаҳон,
Не ғами кисаву не ғуссаи дирҳам дорам. (2) *Шоҳин*

**ДИСОР** *а.* دثار либоси рӯ; ҷома.

Чун тоҷирон, ки кисвати қоқум баркашанд,
Пӯшид шоххҳои дарахтон дисори барф. *Шоҳин*

**ДИФЛО** *а.* دفلا||دفلی гиёҳи заҳрдоре, ки барои ҳайвонот марговар аст, харзаҳра.

**ДИФОЪ** *а.* دفاع ҳимоя, мудофиа.

**ДИШАБ** دیشب шаби гузашта, дӯшина.

Нидои ишқи ту дишаб дар андарун доданд,
Фазои синаи Ҳофиз ҳанӯз пур зи садост. *Ҳофиз*

**ДИЯМ** *а.* دیم *ҷ.* **дайма.**

Микраазан гашт раъд, микрааи ӯ дурахш,
Ғошиякаш гашт бод, ғошияи ӯ диям. *Манучеҳрӣ*

**ДИ(Й)ЯТ** *а.* دیت хунбаҳо, товони хун, маблағе, ки қотил ба наздикони мақтул мепардозад.

Қутайба овоз баровард, ки ҳар кӣ бар ин рахна бароял, дияти вай медиҳам ва агар кушта шавад, ба фарзандони вай медиҳам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Агар дият мебояд, инак зар ва агар қисос мекунед, инак шамшер. *Ҷомӣ*

**ДИЯТСИТОН** دیت‌ستان диятгир; қасосгир.

Дили хокӣ ба дасти хун афтод,
Ашки хунӣ диятситон бархост. *Хоқонӣ*

**ДИҚ(Қ)** *а.* دق 1. борикӣ; 2. *тиб.* касалии сил.

Ҳосидам хоҳад, ки ӯ чун ман ҳамегардад бафазл,
Ҳар ки бемории диқ дорад, кучо гардад самин?
*Манучеҳрӣ*

Шердилонро чу меҳр гаҳ ярақону гоҳ ларз,
Сагҷигаронро чу моҳ гаҳ диқу гоҳе варам. *Хоқонӣ*

Сияҳбут ба иллати диқ гирифтор шуда ва ба ҳамон заҳмат даргузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ДИҚҚАТ** *а.* دقت 1. борикбинӣ; нозукӣ.

Чу гавҳар диққати фаҳмам бурун афканд з-ин дарьё,
Ба худ гунҷидаам чандон, ки дар олам намегунҷам. *Бедил*

2. *маҷ.* душворӣ, мушкилӣ.

Ҳама касро ҳаваси мухолафат ва ёғигарӣ хоҳад шуд ва диққатҳо падид хоҳад омад.
*«Таърихи Фаришта»*

З-он ки ин илмест, к-аз диққат наёяд бар қалам,
В-он на душвор аст, к-андар коғазу дафтар бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДИҚҚАТПИСАНД** دقت‌پسند мушкилписанд, нозукписанд.

Ин байт аз натоиҷи табъи диққатписанди ӯст.
*Садри Зиё*

**ДИҲИШ** دهش бахшиш, ато; саховат.

Мақсудам аз ин ҳикоят он аст,
Қ-эҳсону диҳиш ҳисори ҷон аст. *Низомӣ*

**ДОББА** *а.* دابه ҳайвон (бештар чорпои саворӣ ва боркаш).

Чун Бобак филро дид, мутааҷҷиб шуда пурсид, ки ин доббаи қавиҷусса чист? *«Равзат-ус-сафо»*

**ДОВ** داو 1. як ронд дар бозии шатранҷ, навбати бозии нард ва қимор; **дов задан** қимор бозидан.

Аҳли назар ду олам дар як назар бибозанд,
Ишқ асту дови аввал бар нақди ҷон тавон зад.
*Ҳофиз*

2. зиёда кардани ҳосили қимор, зиёд кардани пули ба қимор мондашуда, сарқимор.

**ДОВАР** داور 1. касе, ки одилона ҳукм мекунад, соҳиби адлу дод.

Пеши довар бурдам ӯро, фитна шуд довар бар ӯ,
То зи рашкаш доварӣ афтод бо довар маро.
*Муиззӣ*

Пире аз бихрадон гузин карданд,
Номи ӯ довари замин карданд. *Низомӣ*

**довар кардан** қозӣ кардан; ҳакам интихоб намудан.

Лола соғаргиру наргис масту бар мо номи фисқ,
Доварӣ дорам, намедонам, киро довар кунам?
*Ҳофиз*

2. ҳоким, ҳукмрон; **довар шудан** ҳоким шудан, соҳиби ҳукм шудан.

Бад-он дод мулкат, ки шоҳӣ кунӣ,
Чу довар шавӣ, додхоҳӣ кунӣ. *Низомӣ*

Обу оташ мувофақат ҷӯянд,
Ҳар куҷо давлатат шавад довар. *Заҳири Форьёбӣ*

3. *маҷ.* худо.

Яке аз ишқ мелофад, дигар томот мебофад,
Биё, к-ин довариҳоро ба пеши довар андозем.
*Ҳофиз*

**довари деҳ** арбоби деҳ, деҳхудо.

Гар ту ой ба шаҳр, беҳ бошад,
Довари деҳ салоҳи деҳ бошад. *Низомӣ*

**ДОВАРӢ** داوری 1. аз рӯи адолат ҳукм кардан, додгустарӣ, одилӣ, адолат, адолатпарварӣ.

Доварию дод намебинамат,
В-аз ситам озод намебинамат. *Низомӣ*

Надонист қозӣ, ки аз доварӣ
Қиро созад аз ин ду тан ёварӣ. *Савдо*

2. ҳукм; қазоват, қозигӣ.

Ба ҳақ дар кори эшон доварӣ кун,
Ҳамеша ростиро ёварӣ кун. *Фахриддини Гургонӣ*

Худованди он шутур ҳозир буд, гуфт: Нахуст довариии шутури ман кун! *«Таърихи Табарӣ»*

3. додхоҳӣ, шикоят.

Ин доварӣ ва ғиламандиро ба қитъае аз суханони шайхи ориф Озарӣ бартараф кунем.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**доварӣ доштан** а) ҳукм доштан; б) шикоят доштан.

Лола соғаргиру наргис масту бар мо номи фисқ,
Доварӣ дорам, намедонам, киро довар кунам?
*Ҳофиз*

4. *маҷ.* хусумат, низоъ, нифоқ, душманӣ.

Замона баросуда аз доварӣ,
Ба фармони ӯ деву мурғу парӣ. *Фирдавсӣ*

Бувад довариҳо ду ҳамхонаро,
Ки ҳаргиз набошад ду бегонаро. *Ҷомӣ*

**ДОВУДӢ** داودی мансуб ба Довуд, ки яке аз пайғамбарони яҳудист; ◇ **ҳалқи** (*ё* **ҳанҷараи**) **довудӣ** овози хушу форам.

Пас аз муддате боз омад, ҳалқи довудӣ мутағайир шуда ва ҷамоли Юсуфӣ ба зиён омада... *Саъдӣ*

Чаҳорум, хушовозе ки ба ҳанҷараи довудӣ об аз ҷараён ва мурғ аз таярон боз дорад, пас ба василати он фазилат дили муштоқон сайд кунад...
*Саъдӣ*

**дод** داد *асоси замони гузаштаи* **додан.**

**ДОД I** داد 1. бахшиш, ато; инъом; 2. адл, инсоф, адолат.

Хуб яке нукта ёд дорам аз устод,
Гуфт: — Нагашт офарида ҳеҷ беҳ аз дод!
*Носири Хисрав*

Ҷафопешагонро бидеҳ сар ба бод,
Ситам бар ситампеша адл асту дод. *Саъдӣ*

**дод густурдан** адлу инсоф пойдор кардан, адолат ба кор бурдан.

Яке дод густурд, к-аз доди ӯй,
Або гург мėш об хӯрдӣ ба ҷӯй. *Дақиқӣ*

**дод додан** қатъи низоъ кардан; адолат ба кор бурдан, ҳукм ба тарафи ҳақ кардан.

Чанд тан пеш оварданд ва суханони эшон бишунид ва дод бидод ва ба хушнудӣ боз гардонид.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**доди касеро додан** шафқат намудан ба касе, адлу инсоф ба кор бурдан нисбат ба касе.

В-он ки гесуи туро расми татовул омӯхт,
Ҳам тавонад карамаш доди мани ғамгин дод.
*Ҳофиз*

Адл он аст, ки доди мазлумон диҳанд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**дод ёфтан** аз адлу инсоф баҳравар шудан.

Ҳама мардум аз доди ту шодмон,
Зи ту дод ёбад замину замон. *Фирдавсӣ*

**дод кардан** адлу адолат кардан, инсоф кардан.

Дили ҳар якеро зи мо шод кун,
Дуо хоҳу дониш деҳу дод кун! *Низомӣ*

Ман наям з-онҳо, ки хоҳам аз вафоят сар кашам,
Хоҳ фармони ситам фармой, хоҳӣ дод кун.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дод парвардан** адл кардан, адолат намудан.

Паноҳи ман ба ҳар коре хирад бод,
Ки ҷӯяд ростиву парварад дод. *Фахриддини Гургонӣ*

**дод хостан** додхоҳӣ кардан, додрасӣ талаб кардан; инсоф *талабидан.*

Маро дил кушт, фарьёд аз кӣ хоҳам?
Асири дил шудам, дод аз кӣ хоҳам? *Убайди Зоконӣ*

3. ростӣ; ҳақиқат.

Чунон бувад, ки гӯянд: Дод воҷиб аст ва дурӯғ нашояд гуфтан. *Ибни Сино*

Хирадмандон сухан бар дод гӯянд,
Ҳамеша номи нек аз дод ҷӯянд.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **доду диҳиш** бахшиш; саховат, хайру эҳсон.

Ба доду диҳиш дастро баркушод,
Ҳама созу оини шоҳон ниҳод. *Фирдавсӣ*

**доду ситад** *ниг.* **додуситад; дод гирифтан** *ниг.* **дод ситондан.**

То доди худ аз аҷал нагирем,
Даст аз сари ин амал нагирем. *Шоҳин*

**доди** *чизе* **додан** а) ба чизе аҳамияти махсус додан, бисьёр машғул шудан бо чизе, варзидан; дар коре аз ҳад гузаштан, кореро аз ҳад гузарондан; кореро ба ниҳояти дараҷа расондан.

[Амир Ҳайдар] азбаски дар табъаш фисқу фасод муставлӣ буда, дар муддати андак ҳам, хеле доди айшу комрониро дода... *Аҳмади Дониш*

Абдулҳакими Савлат... ба қазои вилояти Балҷувон мансуб шуд, аз ҳар қисму аз ҳар ваҷҳ доди бемазагиро дод. *Садри Зиё*

б) насиба додан, баҳрабар кардан.

Ба авни давлаташ аз бахт ком бистонам,
Ки доди бахти ман аз чарх давлати ӯ дод. *Анварӣ*

**доди сухан** (*ё* **суханварӣ**) **додан** беҳтарин каломи намунавори бадей офаридан; суханварӣ кардан, дар калом фасоҳату балоғат ба кор бурдан.

Бо ақлу фаҳму дониш доди сухан тавон дод,
Чун ҷамъ шуд маонӣ, гӯи баён тавон зад. *Ҳофиз*

Абулфайзхоҷа дар маҷолису маҳофил доди суханвариро додӣ ва анвои зарофат ба кор бурдӣ.
*Садри Зиё*

**дод ситондан** интиқом гирифтан, қасос гирифтан.

Намонд аз ҷавонон касе дастгир,
Ки бистонадаш дод аз ин марди пир. *Саъдӣ*

**доди сухан ҷустан** дар суханронӣ маҳорат нишон додан, суханварӣ талаб кардан, дар сухан маҳорат талаб намудан.

Шамси Табрез, ба ҷуз ишқ зи ман ҳеҷ маҷӯ,
З-он касе доди сухан ҷӯ, ки сухандон бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**ДОД** II داد 1. фиғон, нола; шикоят.

Ҳастанд зи бедоди ту мулке ҳама дар дод,
То чанд ба бедод бувад табъи ту моил? *Моилӣ*

2. *калимаи нидо* вой!, фарьёд! (изҳори таассуф).

Дар кафи ғуссаи даврон дили Ҳофиз хун шуд,
Аз фироқи рухат, эй хоҷа Қивомуддин, дод! *Ҳофиз*

**доду фарьёд** фиғону нолаи шикоятомез.

Доду фарьёди Ҳилолӣ, — гуфтай, — аз дасти кист?
Ин тағофул чист? — Фарьёд аз туву дод аз фироқ!
*Ҳилолӣ*

Маранҷ, эй гули навруста, аз тазаллуми ман,
Ки кори булбули бечора доду фарьёд аст. *Шоҳин*

**дод гуфтан** (*ё* **задан**) фарьёд кардан.

Аврангу ку, Гулчеҳр ку, ранги вафову меҳр ку?
Ҳоло ман андар ошиқӣ доди тамомӣ мезанам.
*Ҳофиз*

Ҳазрати эшон то ҷон доштанд, дод мегуфтанд.
*Садри Зиё*

**ба доди** *касе* **расидан** шикояти касеро ба эътибор гирифтан.

Ба додаш мерасад охир дар ин роҳ,
Азизе, к-аз ғамаш афтода дар чоҳ. *Нозим*

Агарчи шоҳи бутон шуд зи рӯи ҳусн, вале
Ба доди ҳеҷ мусулмон намерасад, чӣ кунам?
*Ҳилолӣ*

**ДОДАН** دادن 1. чизе ба касе супурдан; бахшидан, таслим кардан, ато намудан.

Сари бадраҳоро кушодан гирифт,
Шабу рӯз динор додан гирифт. *Фирдавсӣ*

2. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас.'ваъда додан', 'аз даст додан' ва ғ.

**ДОДАР** دادر 1. бародар; бародари хурдӣ.

Лек ӯ худ ибрате бигрифта буд,
З-он ду додар пандҳо пазруфта буд. *Румӣ*

2. *маҷ.* дӯсти наздик, рафиқи ҷонӣ.

**ДОДБЕГӢ** دادبیگی амалдоре, ки ҳал ва файсали мурофиаи мардум ба ӯ вогузор карда мешуд.

Малик Фахруддини Кӯчӣ ба додбегӣ муқаррар гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ДОДВАРЗ** دادورز одил, адолатпеша.

Ба ҳангоми меҳнат бад-ин буму марз
Ба мо аҳд баста шаҳи додварз. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДОДГАР** دادگر 1. одил, адолатпеша.

Чунон додгар буд, к-аз доди хеш
Думи гургро баста бар пои меш. *Низомӣ*

Пазируфтам аз додгар кадхудой,
Ки бошам туро ҳамдами некрой... *Савдо*

2. *маҷ.* яке аз сифатҳои худо.

Чу ночиз шуд ҷодуи ҳирасар,
Малик офарин хонд бар додгар. *Хоҷу*

**ДОДГАРӢ** دادگری адлу инсоф кардан; одилӣ, адолатпешагӣ.

Додгарӣ шарти ҷаҳондорӣ аст,
Шарти ҷаҳон бас ки ситамгорӣ аст... *Низомӣ*

**ДОДГУСТАР** دادگستر *ниг.* **додгар** 1.

Шаҳи додгустар, ки ноғаҳ бимурд,
Нигар, эй бародар, ки бо худ чӣ бурд? *Ҳофиз*

**ДОДГУСТАРӢ** دادگستری *ниг.* **додгарӣ.**

Надонистай, ки як соат аз умри подшоҳ дар додгустарӣ ба чандин соли дигари он, ки ба ибодат гузарад, баробар гирифтаанд. *«Нигори дониш»*

Ба қадду чеҳра ҳар он кас, ки шоҳи хубон шуд,
Ҷаҳон бигирад, агар додгустарӣ донад. *Ҳофиз*

**ДОДДИҲӢ** داددهی адолат ба кор бурдан, адолатпарварӣ.

Чаҳорум он ки дар адолат ва доддиҳии мардум истифсор намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДОДО** *т.* دادا **1.** пирканизаке, ки аз хурдӣ хизмати касеро кардааст; **2.** канизаке, ки фарзандонро тарбия мекунад; доя.

Берун бар аз ин тифлию моро бираҳон, эй дил,
Аз ғуссаи ҳар доду в-аз меҳнати ҳар додо. *Румӣ*

**ДОДОР** دادار **1.** адолатпеша, одил; **2.** *маҷ.* худо.

Дар ин асно Ҳумоюн-подшоҳ ба раҳмати додори пок пайваст. *«Таърихи Фаришта»*

Туғрои сухан ба номи додор,
Қ-ӯ дод маро зи ишқ озор. *Шоҳин*

**ДОДПАРВАР** دادپرور *ниг.* **додгар.**

Қард бо додпарварон ёрӣ,
Бо ситамгорагон ситамгорӣ. (1) *Низомӣ*

**ДОДРАС** دادرس фарьёдрас; дастгири мазлумон.

Он беҳ, ки ба дил маҳв кунӣ маънии бедод,
Изҳор ба хун метапад аз додрас ин ҷо. *Бедил*

**ДОДУСИТАД** دادوستد додугирифт; харидуфурӯш, савдо, тиҷорат.

Аввали рӯз дар як ҷо додуситад карданди.
*Носири Хисрав*

Насоро дар муомилоти додуситад тааддӣ бар мусулмонон мекарданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДОДХОҲ** دادخواه **1.** аз зулм шикояткунанда, адолатталаб; даъвогар.

Ҳамон гаҳ якояк зи даргоҳи шоҳ
Баромад хурӯшидани додхоҳ. *Фирдавсӣ*

Маро фарьёду афғон кай расад дар гӯши ӯ, Туғрал,
Ки дар як сӯ ҳазорон додхоҳе ҳамчу ман дорад.
*Туғрал*

**2.** яке аз мансабдорони олии аморати Бухоро дар асрҳои охир, ки вазифаи ӯ ба амир расонидани арзи додхоҳон ва ба онҳо расонидани ҷавоби ариза буд.

Ҳоҷӣ Муҳаммад-додхоҳро ба вилояти Қӯрғонтеппа фиристоданд. *Садри Зиё*

**ДОДХОҲӢ** دادخواهی **1.** тазаллум, адолатталабӣ, аз зулм шикоят кардан.

Бархонд ба расми додхоҳӣ
Афсонаи хешро камоҳӣ. *Ҷомӣ*

**2.** додгарӣ, адолатпарварӣ.

Бад-он дод мулкат, ки шоҳӣ кунӣ,
Чу довар шавӣ, додхоҳӣ кунӣ. *Низомӣ*

**ДОДҶӮ** دادجو *ниг.* **додхоҳ** 1.

Агар ин ҷо кунӣ торочи ҷони бедилон, охир,
Чӣ хоҳӣ дод дар маҳшар ҷавоби додҷӯёнро? *Имло*

**ДОИМ** *а.* دائم мудом, ҳамеша.

Гарчи доим бар асирон ҷавр мекардӣ, вале
Беш аз ин ҳаргиз накардӣ, он чи акнун мекунӣ.
*Ҳилолӣ*

**ДОИМАН** *а.* دائماً *ниг.* **доимо.**

**ДОИМБАҲОР** دائم‌بهار ҳамешасабз, ҳамешабаҳор.

Омили ин сиккаи комилъиёр,
Омири ин гулшани доимбаҳор.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДОИМО** دائما ҳамеша, ҳама вақт.

Дар маҷлиси Улуғбек девони ӯро доимо уламо ва фузало мутолаа карданд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДОИМУЛАВҚОТ** *а.* دائم‌الاوقات ҳама вақт, ҳамеша, доимо.

Бо вуҷуди фазилат ҷоҳе баркамол дошта ва ҳуккому вузаро доимулавқот толиби сӯҳбати ӯ мебуданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДОИР** *а.* دائر **1.** гирдгарданда, гардон, даврзананда, чархзананда.

Савобит то ки дорад рӯшноӣ,
Фалак доир чу чархи осиёӣ. *Ҳоҷӣ*

**доиру соир** даврзананда ва сайркунанда; *маҷ.* машҳуру маълум.

Он гунбаз ба Гунбази Қобус дар алсина ва афвоҳ доиру соир аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мутааллиқ, вобаста; **доир будан** а) мутааллиқ будан, вобаста будан; б) барқарор будан; воқеъ будан.

Дар байни мир ва қозӣ мухосамате доир буд.
*Садри Зиё*

**ДОИРА** I *а.* دائره **1.** хатти гирд, хатти ҷанбарашакл, ки бо паргор кашида мешавад; **2.** сатҳе, ки хатти гирде онро иҳота карда бошад.

Дар доираи қисмат мо нуқтаи паргорем,
Лутф он чӣ ту андешӣ, ҳукм он чӣ ту фармоӣ.
*Ҳофиз*

**3.** *киноя аз* ҳубоб, қуббачаи об; **4.** *маҷ.* ҳалқа, маҳфил, маҷлис, давра.

Дар доира дур барнишастанд,
Рух дар рухи якдигар нишастанд. *Ҳилолӣ*

Ман, ки аз доираи аҳли хирад берунам,
Дидаам рӯи ту лайливаш, аз он маҷнунам. *Шоҳин*

**доира задан** ҳалқа задан, печонида гирифтан.

Ба гирди Ҳирӣ ҳалқа баст он сипоҳ
Чу ҳола, ки зад доира гирди моҳ. *Ҳотифӣ*

**5.** *маҷ.* ҳад, ҳудуд.

Натвон гуфтан, ки чист ё чун аст ин,
К-аз доираи хаёл берун аст ин. *Ҳилолӣ*

**доираи инҳисор** майдони маҳдудият; **6.** кишвар, мулк; хитта, қаламрав.

Диловархон дар доираи худ ба хоби ғафлат бошад. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **(ин) доираи бесару бун** *киноя аз* дунъё, гардун.

Зери ин доираи бесару бун
Натавон мадҳи сухун ҷуз ба сухун. *Ҷомӣ*

**доираи истиво** хатти истиво (экватор); **доираи кӯза** гирду атрофи кӯза, шиками кӯза.

Гар доираи кӯза зи гавҳар созанд,
Аз кӯза ҳамон берун таровад, ки дар ӯст.
*«Оташкада»*

**(ин) доираи лоҷвард** *киноя аз* осмон.

Кист, к-аз ин доираи лоҷвард
Дастгаҳе ёфт, ки по гум накард? *Хисрави Деҳлавӣ*

**доираи мим** қисми гирдаи сари ҳарфи мим (م) дар алифбои арабӣ.

Муҳити даври уфуқ гар чи Қоф то Қоф аст,
Бувад чу доираи мим бар дили мо танг. *Ҷомӣ*

**(ин) доираи миной** *киноя аз* осмон.

Он ки пурнақш зад ин доираи миной,
Кас надонист, ки дар гардиши паргор чӣ кард.
*Ҳофиз*

**доираи нисфуннаҳор** хатти нисфуннаҳор, меридиан; **доираи обгунчанбарӣ** *киноя аз* осмон.

Яке доираст обгунчанбарӣ,
Фаровон дар ин доира доварӣ. *Асадӣ*

**доираи уфуқ** хатти уфуқ, горизонт; **доираи чарх** гардиши фалак; дунъё.

Ҳанӯз доираи чарх буд бепаргор,
Ки тавқи ишқи туро бар гулӯи мо бастанд. *Соиб*

Аз доираи чарх кашидам сари ҳиммат,
То чанд кашам миннати ҳар бесару поро. *Фузулӣ*

**ДОИРА** II *а.* دائره асбоби мусиқӣ, чанбараке, ки ба рӯяш ишканбаи гов ё пӯсти буз ва оҳу таранг кашида шудааст, даф.

Амир [Ҳайдар] ҳам дар он ҳол дар самоъи чангу чағона ва дафу доира иштиғол дошта...
*Аҳмади Дониш*

**ДОИРАГӢ** دائره گی доирашакл, мудаввар.

Пас бояд, ки гирд бувад ва чун бурида шавад, ҷисми гирди он ҷойгоҳ доира бувад, пас будани гирдӣ ва доирагӣ мумкин аст. *Ибни Сино*

**ДОИРАДАСТ** دائره‌دست дафнавоз, доиранавоз, доиразан.

Имрӯз, ки сокии чаман наргиси маст аст,
Булбул шуда гӯяндаву гул доирадаст аст.
*Мушфиқӣ*

**ДОИЯ** *а.* داعیه **1.** хоҳиш, ирода; қасду оҳанг.

Мушфиқӣ орзуи теғи ту дорад ҳама умр,
Мекунад доияҳое, ки ба сар наздик аст. *Мушфиқӣ*

Амир Темур мартабаи дигар доияи сафар пеш ниҳод. *«Таърихи Сайидроқим»*

**2.** даъво, иддио.

Туро доияи пешвой ҳаст. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** боис, сабаб, мӯҷиб.

Тавқеи малик дид ҷаҳон, гуфт: Зиҳӣ ҳирз,
Ҳам доияи амнию ҳам дафъи балой. *Ҳоқонӣ*

Чунин сифатҳо, ки баён кардам, эй писар, дар сафар мӯҷиби ҷамъияти хотир аст ва доияи тиби айш. *Саъдӣ*

**ДОЙ** دای ҳар радаи (қабати) девори гилӣ, пахса.

Ҳар чӣ бад-он хона навоин бувад,
Хишти пасин дои нахустин бувад. *Низомӣ*

**ДОЛ** I *а.* دال **1.** номи ҳарфи даҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ د, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 4 баробар аст; **доли абҷад** ҳарфи чорӯми калимаи абҷад (ابجد); **доли мӯҳмала** *(ё ғайри манқута)* доли бенуқта — номи ҳарфи د дар алифбои арабии тоҷикӣ, ки агар ба болои он як нуқта гузошта шавад, ҳарфи ذ (зол) ҳосил мешавад;

**2.** *киноя аз* хамидагӣ, каҷии қад.

Аз назаргаҳ гуфташон буд мухталиф,
Он яке долаш лақаб дод, ин алиф. *Румӣ*

**ду дол** *киноя аз* зулфони хамидаи маъшуқа.

Ба ҳиҷрон ҷангҳо дорем бе зулфу даҳони ту
Аз он миму ду дол имрӯз мебояд мадад моро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**дол шудан** хамидан, хамидақомат шудан.

...Ки зи меҳнат шикастаҳол шудам,
Зери бори фироқ дол шудам. *Мушфиқӣ*

**ДОЛ** II||**ДОЛЛ** *а.* دال далолаткунанда, далил, шоҳид; раҳнамой.

Хоки наъли маркабаш бӯсад ҳилол,
Пушти кӯзи он бар ин маънист дол. *Ҷомӣ*

Ёсои Чингизхон низ долл бар рифъати аҳли ислом ва инҳитоти рутбаи арбоби хато... [буд].
*«Равзат-ус-сафо»*

**ДОМ** I دام **1.** халқае, ки барои дастгир кардани парандагон ба кор бурда мешавад, тала, тузоқ; қапқон.

Бар ман ту кинавар шудиву дом сохтӣ,
В-аз доми ту на буд асару на хабар маро.
*Носири Хисрав*

Ба хулқу лутф тавон кард сайди аҳли назар,
Ба банду дом нагиранд мурғи доноро. *Ҳофиз*

**2.** тӯри моҳигирӣ; тӯр; **3.** банд; ресмон.

Дуконҳои баззозон ва саррофон ва ҷавҳариёнро дар набастандӣ, илло дом бар вай кашидандӣ.
*Носири Хисрав*

**доми алоиқ** қайду банд, гирифторӣ, пайвастагӣ.

Аз доми алоиқ ба ғами ишқ тавон ҷаст,
Хуш вақти касоне, ки аз ин дом биҷастанд. *Ҷомӣ*

**дом ниҳодан** а) дом ба замин густурдан барои дастгир кардани ҳайвонот ва мурғони шикорӣ; б) *маҷ.* фиребу найранг ба кор бурдан.

Сӯфӣ ниҳода дому сари ҳуққа боз кард,
Буньёди макр бо фалаки ҳуққабоз кард. *Ҳофиз*

**дом фикандан** дом густурдан, дом мондан.

Қашида наргисат бар қалби ҷонҳо теғи бедодӣ,
Фиканда турраат дар роҳи дилҳо доми таррорӣ.
*Шоҳӣ*

**дом чидан** дом ниҳодан, дом гузоштан, дом густурдан.

Турфа доме чида бар мо хушьёре бесабаб,
Хешро дар хонаи хаммор мебояд кашид. *Зуҳурӣ*

**ба дом афтодан** *(ё* **омадан***)* дастгир шудан, гирифтор шудан.

Сайёди заифро моҳии қавӣ ба дом афтод, тоқати ҳифзи он надошт. *Саъдӣ*

Ба доми дилбаре афтодаам, гумгашта тадбирам,
Саропо ваҳшатам, дар кӯи ӯ оҳуи тасвирам.
*Сайидо*

**ба дом овардан** дастгир кардан.

Ва дигар, к-аз ин кор ном оварам,
Чунин лашкареро ба дом оварам. *Фирдавсӣ*

**ба дом омадан** *ниг.* **ба дом афтодан;** ◇ **бодро ба дом гирифтан** *киноя аз* ба кори ношуданӣ кӯшидан; кори беҳуда, бенатиҷа кардан.

Бо сабо зулфи ӯ чӣ пардозад,
Натавон бодро гирифт ба дом. *Шоҳин*

**ДОМ** II دام ҷонварони ваҳшии гиёҳхӯри ғайри дарранда ҳамчу оҳу, гавазн ва ғ.; *муқобили* **дад.**

Домон сари меҳри ӯ бидиданд,
Даст аз сари кини ӯ кашиданд. *Шоҳин*

**дому дад** ҳайвоноти ваҳшии дарранда ва ғайри дарранда; ҳайвонот; *муқ.* **дад (даду дом).**

Шер магар талх бад-он гашт ҳад,
К-аз паси маргаш бихӯрад дому дад. *Низомӣ*

**ДОМАН||ДОМОН** دامن||دامان 1. қисми поёнии гирдогирди либос.

Чи дорӣ оташе дар зери домон,
К-аз он оташ гиребонат бисӯзад. *Убайди Зоконӣ*

Аз ҳама айбе ту гули тоза, пок,
Доманат аз домани гул поктар. *Исмат*

2. *маҷ.* канори ҳар чиз, қисми охири ҳар чиз.

Ногоҳ вазид боде аз дашт,
Бар домани он қабила бигзашт. *Ҳилолӣ*

Домани зулфи таманно кай ба чанг ояд маро,
Не забони гуфтугӯву не забони шонае. *Сайидо*

**домани девор** поёни девор, таги девор.

Ҳавои салтанатат гарди боли Анқо бехт,
Ғубори домани девор шав, Ҳумо ин ҷост. *Асирӣ*

**домани кӯҳ** қисми ҳамвории поёнии кӯҳ, ки рафта-рафта ба замини тахт мепайвандад, домана.

Ҳама домани кӯҳ пур лашкар аст,
Сари номдорон ба дом-андар аст. *Фирдавсӣ*

Гашта зи ғавғои халоиқ сутӯҳ,
Пой кашидаст ба домони кӯҳ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**домани саҳро** канори саҳро.

Ба ёди чашми ӯ аз шаҳр агар берун кашам худро,
Ба истиқболи ман аз домани саҳро ғизол ояд.
*Сайидо*

◇ **домани афлок** давродаври замин, доираи уфуқ.

Замона домани афлокро зи лутфи шафақ
Ҳазор лолаи наврустa дар канор кунад.
*Убайди Зоконӣ*

**домани тар** *киноя аз* фисқ, бадахлоқӣ, фосиқӣ.

Ба айёрӣ тавон рафтан раҳи ишқ,
Ки ин раҳ домани тар бар-натобад. *Хоқонӣ*

**домани хок** таги хок; гӯр.

Иллаҳ, чӣ хуш аст домани хок,
Осуда зи биму фориғ аз бок! *Шоҳин*

**доман афшондан** тарк кардан, аз баҳри чизе гузаштан; рӯ гардонидан.

Ҷон фишону род зию роҳ кӯбу мард бош,
То шавӣ боқӣ, чу доман барфишонӣ з-ин даман.
*Хоқонӣ*

Зи симу зару хона доман фишонд,
Бишуд оразиҳову зотӣ бимонд. *Ҷомӣ*

**доман барзадан** омода шудан; *муқ.* **остин (остин барзадан).**

Ғунчаҳо домани худ барзадаанд аз паи ҷанг,
Ҳамчу мастон ба гиребони гул овехтаанд.
*Мушфиқӣ*

**доман задан** бод додан, оташро шӯълавар кардан.

Дорам диле, ки шӯълафурӯшист кори ӯ,
Доман мазан, мабод, ки афтад шарори ӯ.
*Қурбонхони Фитрат*

**доман кашидан** доман барзадан; ба коре азм кардан.

Гар зи по афтам, нахоҳам монд аз роҳи талаб,
Дар суроғаш, то маро даст аст, доман мекашам.
*Мулҳам*

**доман (бар-, дар-, андар-)кашидан** иҷтиноб намудан, дурӣ гузидан, қатъи алоқа кардан.

Доман аз ман дармакаш, то ҳар дамат
Қисвате нав дар гиребон мекунам. *Анварӣ*

Иттифоқан хилофи табъ аз вай ҳаракате бидидам, ки написандидам, доман аз ӯ баркашидам ва мӯҳра барчидам. *Саъдӣ*

Гар аз бад шунидан наёяд хушам,
Зи кирдори бад доман андаркашам. *Саъдӣ*

**доман олудан** бадном кардан, доғдор кардан.

Сад ҷигарпора бар замин афтад,
Гар касе доманам биёлояд. *Хоқонӣ*

**доман (бар-, дар-, андар-)чидан** канора гирифтан, дур шудан; тарк кардан, даст кашидан.

Сар ба озодагӣ аз халқ барорам чун сарв,
Гар диҳад даст, ки доман зи ҷаҳон барчинам.
*Ҳофиз*

Дарнагирад ба ҳеҷ тар оташ,
Доман аз оҳи мо чӣ дарчинӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳар ҷо ки ғубори нанг бинӣ,
Доман, нанишаста, беҳ ки чинӣ. *Шоҳин*

**доман дарҳам чидан** доман кашидан, дур шудан.

Доман аз рашҳаи хуни дили мо дарҳам чин,
Ки асар дар ту кунад, гар бихарошӣ решам.
*Ҳофиз*

**доман ҷамъ сохтан** *ниг.* **доман чидан.**

Фиғон, ки хори маломат зи теэдастиҳо
Амон надод, ки созем ҷамъ доманро. *Соиб*

**домани касе, чизе гирифтан** мутобиат ва пайравии касе ё чизе кардан, аз паи касе ё чизе рафтан, ба касе илтиҷо бурдан, паноҳанда шудан.

Ҳар кӣ зи дил домани пирон гирифт,
Ганҷи бақо з-ин деҳи вайрон гирифт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Гар парoгaнда шавӣ, домани дил гир, ки дил
Хаймаи амну амон бар сари ғавғо бизанад.
*Шамси Табрезӣ*

**доман ба дандон гирифтан** *киноя аз* шитобон гурехтан.

Ба ҷобуктар аз худ маяндоз тир,
Чу афтод, доман ба дандон бигир. *Саъдӣ*

Бар мо хабари хоки кафи пои ту гуфтанд,
Доман бигирифт ашк ба дандону давон рафт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**доман ба камар барзадан** *ниг.* **доман барзадан.**

Сарву шамшод ба хидмат ҳама истода ба по,
Гул ба побӯси бутон барзада доман ба камар.
*Нусрат*

**доман бар оташ задан** бод додани оташ (бо мақсади фурӯзон кардан, афрӯхтан).

То ба кай, эй лола, доман мезанӣ бар оташам,
Рӯзгоре шуд, ки месӯзам ба доғи хештан. *Сайидо*

**доман дар (андар) доман бастан** ба ҳамдигар мувофиқат ва муовинат кардан.

Ҳар кучо шӯридаеро дидаам чун хештан,
Дӯстиро доман андар домани ӯ бастаам. *Муиззӣ*

**доман зи чанг гузоштан** аз баҳри чизе баромадан.

*Хона гирӣ ба кӯи барзани ӯ,*
Нагузорӣ зи чанг домани ӯ. *Ҷомӣ*

**ДОМАНГИР** دامنگیر **1.** чизе, ки боиси мумониат мешавад, аз ҳаракат боздоранда, монеъ.

Бо харобиҳои зоҳир дилнишин афтодаам,
Сел натвонад гузашт аз хоки домангири ман. *Соиб*

**2.** *маҷ.* муддаӣ, даъвогар; шикояткунанда.

Гараш дарде на домангир бошад,
Қаломашро кай ин таъсир бошад? *Ҷомӣ*

Ид шуд, эй шайх, манъи бода аз тақсири туст,
Ҳар кӣ дарьёбад туро, имрӯз домангири туст. *Мушфиқӣ*

**ДОМАНКАШ** دامن‌کش бо такаббур ва ноз роҳраванда; **доманкаш шудан** бо ноз аз доман кашидан.

Зи сайри наргисистонаш ба худ ҳарфи дигар дорам,
Мабодо новаки нозаш шавад доманкаши ҳушам. *Асирӣ*

**ДОМАНКАШОН** دامن‌کشان чамон, хиромон.

Эй роҳату ороми ҷон, бо қадди чун сарви равон,
З-ин сон марав доманкашон, к-ороми ҷонам мебарӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба базми дигарон доманкашон то кай тавон рафтан
Ба сӯи ошиқон ҳам гоҳ-гоҳе метавон омад. *Ҳилолӣ*

**ДОМАНТАР** دامن‌تر тардоман, фосиқ, фоҷир; бадном.

Тира бувад дудаи домантарон,
Нур бувад зодаи некахтарон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДОМАНӢ** دامنی меъҷар, миқнаа, сарандози занон.

Мар-ин шаҳро ҳақ он шоҳафганӣ дод,
Ки бар сарҳои шоҳон доманӣ дод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДОМГОҲ||ДОМГАҲ** دامگاه||دامگه ҷои домгузорӣ; ◇ **ин домгаҳ** *кинояи аз* дуньё.

Ту ғофилӣ зи камони сипеҳр, варна туро
Кучост растан аз ин домгоҳ ҳамчун тир. *Савдо*

**ДОМИҒ** *а.* دامغ саршикан, бурранда, котеъ.

Қоҳири куффору боҷ аз Қоҳира дархоста,
Домиғи ашрору гард аз Домғон ангехта. *Хоқонӣ*

**ДОМОД** داماد **1.** номзади духтар.

... Ки домоди ӯ буд бар духтараш,
Ҳамебуд чун ҷону дил дар бараш. *Фирдавсӣ*

Маҷӯ дурустии аҳд аз ҷаҳони сустниҳод,
Ки ин аҷуза арӯси ҳазор домод аст. *Ҳофиз*

**2.** шавҳари духтар (нисбат ба падару модари духтар).

Се пури Фиридун, се домоди ӯй,
Бихӯрданд май ҳар се бар ёди ӯй. *Фирдавсӣ*

Домод наям турову фарзанд,
Ҳастам ба қабули бандагӣ банд. *Ҷомӣ*

**3.** марде ки, нав зан гирифта аст, навдомод.

Шикоят кунад навъарӯси ҷавон
Ба пире зи домоди номеҳрубон. *Саъдӣ*

Аз маҷлиси ақд бо дили шод
Наздики арӯс рафт домод. *Ҳилолӣ*

**ДОМОН** دامان *ниг.* **доман.**

**ДОМСОЗ** دامساز фиребгар, иғвогар.

Баророст Гарсевази домсоз
Диле пур зи кина, саре пур зи роз. *Фирдавсӣ*

**ДОМЬЁРӢ** دامیاری: **расми домьёрӣ** расмест, ки агар касе ба болои сайд омада монад, сайёд қисме аз онро ба он кас мебахшад.

Гуфто, ки ба расми домьёрӣ
Меҳмони туам бад-он чӣ дорӣ. *Низомӣ*

**дон** دان *асоси замони ҳозираи* **донистан.**

**-дон** دان *суффикси исмсоз* маънои макон ва зарфиятро ифода мекунад, мас.: 'гулдон', 'намакдон', 'оташдон', 'баччадон' ва м. инҳо.

**ДОН** دان *шакли кӯтоҳшудаи* **дона.**

Дон асту дом холу хами зулфи он санам,
Ман солу моҳ баста бад-он дону дом дил. (1) *Муиззӣ*

Бад-ин сон ҳамегашт то обу дон
Кашидаш зи ҳар марз зӣ Систон. (1) *Савдо*

**ДОНА** دانه **1.** тухм, тухми ғалла.

Шона набуд ӯ, ки ба мӯе шикаст,
Дона набуд ӯ, ки заминаш фушурд. *Рӯдакӣ*

Чун мурғ расидем сари хирмани дунон,
Парвозкунон аз ҳаваси дона гузаштем. *Сайидо*

**дона афшондан** тухмӣ пошидан, кишт кардан.

Бузургӣ боядат, бахшандагӣ кун,
Ки дона то наяфшонӣ, нарӯяд. *Саъдӣ*

**дона бардоштан** ҳосил ғундоштан.

Ба дил аз ин тамаиио тухм мекошт,
Ки рӯзе хоҳам аз вай дона бардошт. *Ҳозиқ*

**2.** донак, ҳаста, ҳабба (ҳамчун донаки шафтолу, зардолу, хурмо ва м. инҳо).

Хурмогарӣ зи хок кӣ омӯхтаст,
Ин нағз пеша донаи хурморо? *Носири Хисрав*

**3.** як воҳиди чизҳои ғелак ва гирд, ҳамчун донаи ангур, донаи ҷав, донаи тасбеҳ, донаи хол ва ғ.

Ҳар кӣ ҳамчун донаи ангур бо ӯ шуд дудил,
Рехта хунаш чу хуни донаи ангур бод! *Анварӣ*

Сабрам ба қадри донаи хашхош ҳам намонд,
З-онам ба дида хобу ба шабҳо қарор нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чандон зи паи донаи холи тӯ давидам,
Акнун нафасам чун нафаси мӯр барояд. *Сайидо*

**4.** *маҷ.* қатра, чакра.

Ҳофиз, зи дида донаи ашке ҳамефишон,
Бошад, ки мурғи васл кунад қасди доми мо. *Ҳофиз*

Мурғи обӣ шуд барои донаи борон ҳубоб,
Сар баровард аз даруни обу пинҳон гашт боз. *Мушфиқӣ*

**5.** *маҷ.* дур, марворид.

Бадри Чочӣ, суханат донаи гӯши хирад аст,
З-он дар ин ҳалқа суханҳои чу дур меронӣ. *Бадри Чочӣ*

Донаҳои бузургу рахшанда,
Дидаро файзу нур бахшанда. *Ҷомӣ*

◇ **донаи мушкин** хол.

Донаи мушкин ниҳодӣ бар изор,
То бад-он мурғи дилаш кардӣ шикор. *Ҷомӣ*

**дона кардан** а) ҷудо кардани мағз аз донак, гандум аз хӯша ва м. инҳо; б) рехтан.

Сурохӣ саҷдаи мастона мекард,
Зи пай тасбеҳи ашке дона мекард. *Зулолӣ*

**дона аз анҷум пошидан** *кинояи аз* ашк рехтан, гиристан, оби дида рехтан.

Зи дунболам Банотуннаъш бошед,
Ба ҳар сӯ дона аз анҷум бипошед. *Ҳозиқ*

**ДОНАДОРПАЗ** دانه‌دارپز: **устоди донадорпаз** устои палавпаз, ки обро бисёр намеандозад ва биринҷ каме зиндатар мемонад.

Дигар ҳунарвари устоди донадорпаз аст,
Ки дам зи сурати дегаш намекашад наққош.
*Савдо*

**ДОНАЗАН** دانه‌زن навъе аз соҳирони ҳинду, ки донаи арзан, ҷав, гандум ва ғайраро бо заъфарон зард карда, бар он афсун хонда, гӯё барои иҷрои амале ба рӯи касе мепошиданд; *муқ.* **ҷавзан.**

Ҳар зани ҳинду, ки ӯро дона бар даст афганад,
Доназан, бе дона ҷунбад хирмани савдои ман.
*Хоқонӣ*

**ДОНАК** دانک *ниг.* **дона** 2.

**ДОНАКАК** دانکک *шакли тасғири* **донак.**

В-он даҳани танги ту гӯӣ касе
Донакаке нор ба ду ним кард. *Рӯдакӣ*

**ДОНАНДА** داننده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **донистан; 2.** доно; устод, моҳир; мутахассис.

Биёред донанда оҳангарон,
Яке гурз созанд моро гарон. *Фирдавсӣ*

Набинӣ зи шоҳон, ки бар тахтгоҳ
Зи донандагон бозҷӯянд роҳ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ДОНАСӮЗ** دانه‌سوز зоеъ гардонандаи тухм.

Сар наёвард бурун ҳеҷ кас аз мазраи ишқ,
Донасӯз аст замине, ки малоҳат дорад. *Соиб*

**ДОНАҚ** دانق *шакли арабишудаи* **донг.**

**ДОНГ** دانگ 1. аз шаш ҳисса як ҳисса, шашьяки ҳар чиз.

Аҳли Бухоро бо ӯ ба ҳарб берун омаданд ва бисьёр кас кушта шуданд ва аз шаҳр миқдори ду донг бисӯхт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Нагузаштӣ зи рӯзу шаб донге,
Ки чу говон намудияш бонге. *Ҷомӣ*

**2.** воҳиди вазнест, ки дар асрҳои мухталиф ва маҳалҳои гуногун вазн ва баҳои он мутафовит буд ва ҳоло баробари шашьяки дирам аст (як дирам ду қирот ва ҳар қирот аз 0,19 грамм иборат аст).

Он ҷо хурмое буд... ҳар яке даҳ дирам ва хаста, ки дар миёнаш буд, донгу ним беш набуд.
*Носири Хисрав*

Рӯзе, ки фардои он рамазон хост буд, ман аз ҷумлаи харҷи рамазонӣ ва ид донге надоштам.
*Низомии Арӯзӣ*

**ДОНГОНА** دانگانه **1.** пуле, ки дар вақти сайру гашт ҷӯраҳо барои харидани хӯрокворӣ ҷамъ мекунанд.

Ҳама дар ҷустуҷӯи донгона,
Аз шариат ба ҷумла бегона. *Саноӣ*

**2.** як донг; пули сиёҳ, миқдори ниҳоят ками пул.

**ДОНИСТАКОР** دانسته‌کار корафтода, таҷрибадида, кордон.

Инчунин сӯзону гарм охир макор,
Машварат кун бо яке донистакор. *Румӣ*

**ДОНИСТАН** دانستن **1.** фаҳмидан, огоҳ шудан.

Дафтар зи касе бувад, ки хонад,
Нодон варақу сабақ чӣ донад? *Ҳилолӣ*

Ва аҳволи вай аз халқ пурсанд, ки айби хештан аз забони мардумон битавон донист.
*Аҳмади Дониш*

**2.** шинохтан; ташхис додан, муайян кардан.

Наздики ӯ шудам, салом кардам, маро бидонист ва наздик кард. *«Таърихи Систон»*

Шабу рӯз дар баҳри савдову сӯз
Надонанд з-ошуфтагӣ шаб зи рӯз. *Саъдӣ*

*касеро, чизеро аз касе, чизе* **(на)донистан** касе ё чизеро аз касе ё чизе фарқ (на)кардан, касе ё чизеро аз касе ё чизе (на)шинохтан, имтиёз (на)намудан.

Чунон мастам, чунон мастам ман имрӯз,
Ки пирӯза надонам ман зи Пирӯз. *Румӣ*

На тадбири маҳмуду рои никӯст,
Ки душман надонад шаҳаншаҳ зи дӯст. *Саъдӣ*

**3.** пиндоштан, ангоштан, гумон кардан, ҳисобидан.

Гар аз пайванди ӯ фахрет набвад,
Чунин донам, ки ҳам оре набошад. *Анварӣ*

Ман туро мардумаки дидаи худ медонам,
Ту маро ҳамчу сиришк аз назар андохтаӣ. *Шоҳин*

**4.** тавонистан; қудрат доштан.

Шакар донам аз ҳар лаб ангехтан,
Гулобе зи ҳар дидае рехтан. *Низомӣ*

Дигар сайёдон дареғ хӯрданду маломаташ карданд, ки чунин сайде дар доми афтод, надонистӣ нигоҳ доштан. *Саъдӣ*

**ДОНИШ** دانش **1.** маърифат, илм, фарҳанг.

Дониш андар дил чароғи равшан аст
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст. *Рӯдакӣ*

Тавоно бувад ҳар кӣ доно бувад,
Зи дониш дили пир барно бувад. *Фирдавсӣ*

**2.** ақл, хирад; фаҳм, идрок.

Санг дар дасту мор бар сари санг —
Не зи дониш бувад сукуну даранг. *Саъдӣ*

Эй дода таноби дониш аз даст,
Байни ману ту таноб бигсаст. *Шоҳин*

**донишу фарҳанг** илму маърифат; *маҷ.* нуктасанҷӣ дар шеър.

Хурда бар гуфтаи Шоҳин натавонанд гирифт
Нуктадонон, ки дам аз донишу фарҳанг заннад.
*Шоҳин*

**ДОНИШАЛФАНҶ** دانش‌الفنج *ниг.* **донишандӯхта.**

**ДОНИШАНДӮХТА** دانش‌اندوخته донишманд; бисёр доно.

Ҷаҳондидаю донишандӯхта,
Сафаркардаю сӯҳбатомӯхта... *Саъдӣ*

**ДОНИШБАҲР** دانش‌بهر *ниг.* **донишвар.**

Бозмеҷуст дар вилояту шаҳр
Хабар аз мардумони донишбаҳр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДОНИШВАР** دانش‌ور донишманд, олим; оқил, доно.

Тавозӯъ кун онро, ки донишвар аст,
Ба дониш зи ту қадри ӯ бартар аст. *Ҷомӣ*
Чунин гуфт деҳқони донишвараш,
Ки: «Гар ман нахӯрдам, хӯрад дигараш». *Шоҳин*

**ДОНИШВАРӢ** دانش‌وری илмомӯзӣ; донишмандӣ, доноӣ.

Дилатро ба донишварӣ дор хуш,
Чу донистӣ, он гоҳ дар кор кӯш! *Ҷомӣ*
Шикастам шишаи узровариро,
Кушудам сар хуми донишвариро.
*Нозими Ҳиравӣ*

**ДОНИШГАР** دانش‌گر *ниг.* **донишвар.**

Чу донишгар ин қавлҳо бишнавад,
Пас он гаҳ замоне фурӯ орамад. *Тайён*

**ДОНИШКАДА** دانشکده ҷои касби дониш, маҳалли дониш.

Ақл биинмуда ба донишкадаи хотири ту
Ройҳои ҳамаро фикри савобандешӣ. *Волеҳ*

**ДОНИШМАЗӢ** دانشمزی илмомӯзӣ, донишандӯзӣ.

Зоҳиде дар Ғазна аз донишмазӣ
Буд Муҳаммад ному куньят Сарразӣ... *Румӣ*

**ДОНИШМАНД** دانشمند олим, ориф, соҳиби маърифат; ҳаким, хирадманд.

Мушкиле дорам, зи донишманди маҷлис бозпурс:
Тавбафармоён чаро худ тавба камтар мекунанд?
*Ҳофиз*

Агар дар шаҳр табиби донишманд набувад, мардуми бисьёр ба аворизи дохилӣ ва хориҷӣ мариз шаванд. *Аҳмади Дониш*

**ДОНИШОМӮЗ** دانش‌آموز илмомӯзанда, донишҷӯй.

Чун шаҳзодаро ба ақлу ба рой
Донишомӯз диду рамзкушой... *Низомӣ*

**ДОНИШОМӮЗӢ** دانش‌آموزی илмомӯзӣ, донишҷӯӣ.

Ҳавасе будаш аз дилафрӯзӣ,
Дар чӣ? Дар кори донишомӯзӣ! *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДОНИШПАЖӮҲ** دانش‌پژوه толиби илму дониш, донишҷӯ.

Чунин гуфт, к-ин пири донишпажӯҳ,
Ки чандин сухан гуфт пеши гурӯҳ... *Фирдавсӣ*

**ДОНИШПАРАСТ** دانش‌پرست илмдӯст; хирадманд.

Далеру сухангӯю донишпараст,
Ба тиру ба шамшер густохдаст. *Низомӣ*

**ДОНИШПАРВАР** دانش‌پرور *ниг.* **донишпараст.**

Лек донад он ки донишпарвар аст,
К-ин қарор андар сарои дигар аст... *Ҷомӣ*

**ДОНИШФАЗО(Й)** دانش‌فزا(ی) **1.** донишафзоянда, зиёдкунандаи илму маърифат.

Ба таълими нокас забон кам кушой,
Ки таълими ӯ нест донишфазой. *Ҷомӣ*

**2.** донишманд; хирадманд.

Чӣ некӯ сухан гуфт донишфазой,
Бад-он, к-ат на кор аст, камтар гарой.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ДОНИШШИОР** دانش‌شعار *ниг.* **донишпараст.**

Рӯзе он донишшиор ба расми маъҳуд бо рафоқати қорӣ ворид гашт. *Садри Зиё*

**ДОНИШҚАРИН** دانش‌قرین донишдӯст, донишвар.

Ӯроқи донишқаринро таълифотест, ки беадил ва лосонист. *Садри Зиё*

**ДОНО** دانا донишманд; оқил, хирадманд; *муқобили* **коно.**

Фиристода бояд, ки доно бувад,
Ба гуфтан далеру тавоно бувад. *Фирдавсӣ*

**донои кор** донандаи кор, кордида, пуртаҷриба.

Шунидам, ки мегуфт донои кор,
Ки будаш гирифтори бад рӯзгор... *Савдо*

◇ **донои Тӯс** *киноя аз* Фирдавсӣ.

Сухангӯи пешина — донои Тӯс,
Ки ораст рӯи сухан чун арӯс... *Низомӣ*

**ДОНОДИЛ** دانادل дилогоҳ; воқиф; хирадманд.

Зи мо донодилон маънӣ наҷӯянд,
Димоғошуфтагон ошуфта гӯянд. *Убайди Зоконӣ*
Чаро в-арна донодили хушьёр
Кунад шеваи шоирӣ ихтиёр? *Шоҳин*

**ДОНОӢ** دانائی оқилӣ, хирадмандӣ; *муқобили* **коноӣ.**

Хирад беҳтар аз чашму биноӣ аст,
На биноӣ афзун зи доноӣ аст. *Абӯшакури Балхӣ*
Барнаёяд ба муроди дили ман як нафасам,
То хирад дод ба ман мансаби донойро. *Махфӣ*

**ДОНӢ** *а.* دانی наздик; **қосӣ ва донӣ** дуру наздик; ҳама ҷо.

Ва ин имом ба офоқи машриқу мағриб ва шимолу ҷануб битавонад расид, то асари ҳифзи ӯ ба қосӣ ва донӣ расад. *Низомии Арӯзӣ*

**дор** دار *асоси замони ҳозираи* **доштан.**

**-дор** دار *суффикси исмсоз* маънои соҳибиятро ифода мекунад, мас.: манфиатдор, молдор, мевадор ва м. инҳо.

**ДОР I** دار **1.** дарахт; танаи дарахт.

Баҳор ораду тирмоҳу хазон,
Барорад пур аз мева дори разон. *Фирдавсӣ*

Сиёҳгӯш... бар канори беша муше дид..., ки ба дандони аррасифат аҷзои уруқи дорро мунфасил месозад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** чӯби ғафс, ки бо он болои хонаро мепӯшанд, болор.

Дувӯм дониш аз осмони баланд,
Ки бар пой чун аст бе дору банд.
*Абӯшакури Балхӣ*

**3.** сутуни баланди ба замин шинондашудае, ки гунаҳгорони маҳкум ба эъдомро бо чилбур аз гардан ба нуги он меовезанд.

Сухан бифганад минбару дорро,
Зи сӯрох берун кашад морро. *Абӯшакури Балхӣ*
Сари ӯро зи дор андешае не,
Ба ғайр аз дуздӣ ӯро пешае не. *Сайидо*

**дор кардан** ба дор овехта куштан.

Шоҳи сухан манам, шуаро дузди ганҷи ман,
Бас дуздро ки бар сари иқрор дор кард. *Хоқонӣ*

**ба дор кардан** овехтан, ба дор кашидан.

Чаҳор сад танро гардан зад ва ба дор кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**бар дор дӯхтан** овехтан, ба дор задан; қатл кардан, куштан.

Ду чашми Вис бо оташ бисӯзам,
В-аз он пас дояро бар дор дӯзам.
*Фахриддини Гургонӣ*

**4.** иншооти махсусе, ки арғамчинҳои ғафсро ба сари чӯбҳои ба замин нишондашуда таранг баста, дорбозҳо бар болои он баромада, бозӣ ва ҳунарнамоӣ мекунанд.

**ДОР** II *а.* دار хона, хавлӣ; ҷой, манзил.

Ғанимат дон ту ин дамро, ки даври ҷоми миной
На дораш монд, не доро, на қасраш монду не қайсар. *Бадри Чочӣ*

Рафт шодию тараб, омада ғам бар ҷояш,
Дори меҳнат шуда аз ғусса тарабхонаи талх.
*Имло*

**дори истифо** девони ҳисобдорӣ; девони назорат ба дахлу харҷи мамлакат.

Абулғаффор ба дори истифо равад ва бигӯяд муставфиёнро, то хат бар ҳосил ва боқии ӯ кашанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**дори шифо** (*инчунин* **дорушшифо**) касалхона, бемористон, беморхона.

Хонаи дил ба хаёли лаби ӯ дори шифост,
Чанд молад дили маҷрӯҳ, ки марҳам бо ӯст.
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **дори адн** *киноя аз* **биҳишт.**

Шаҳре аз дори адн хуррамтар,
Қасре аз Мисри аср мӯъзамтар. *Саноӣ*

**ба ҷониби дори адн хиромидан** *киноя аз* вафот кардан.

Дои ҳақро лаббайки иҷобат гуфта, дар Қобул ба ҷониби дори адн хиромид. *«Равзат-ус-сафо»*

**дори мулк** *таър.* (*инчунин* **дорулмулк**) шаҳри марказии мамлакат, пойтахт.

Бағдод дори мулк шуду базми навбаҳор,
Ороишу шукуфтани боғ аз наҳори ӯст. *Муиззӣ*

**(ин) дори нӯхдар** *киноя аз* дуньё.

Бирун афган буна з-ин дори нӯхдар,
Магар эмин шавӣ з-ин мори нӯхсар. *Низомӣ*

**дори фано** (*ё* **фонӣ**) *киноя аз* дуньё.

Эй дӯст, ба пурсидани Ҳофиз қадаме неҳ.
З-он пеш, ки гӯянд, ки аз дори фано рафт. *Ҳофиз*

Азиз аз дори фонӣ чун сафар кард,
Ба рӯи иззаташ хорӣ назар кард. *Ҳозиқ*

**(ин) дори шашдар** *киноя аз* дуньё.

Дар ин дори шашдар наёбӣ ба ком
Маҷоли маҷолу мақоми мақом. *Хоҷу*

**дору диёр** ватан.

Таҳсили худро бар он ҷо гузаронида ва пас аз муроҷаат аз сафари Макка маҷбур ба ҷалои ватан ва тарки дору диёри худ гаштааст.
*Носири Хисрав*

**ба дори бақо интиқол кардан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан; **ба дори бақо пайвастан** *киноя аз* мурдан.

Тамоми он мардум ба дори бақо пайвастанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ДОРАЙН** *а.* دارین **1.** *шакли дугонаи* **дор** II; **2.** *д.* ду дуньё — дуньёи моддӣ ва ғайримоддӣ, ин дуньё ва охират.

Шарти некӯбандагӣ он аст, ки... хидмати соҳиби қадимро мӯҷиби саодати дорайн донанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДОРАНДА** دارنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **доштан**; 2. расул, қосид.

Доранда чу бар сарам гузар кард,
Аҳволи ту як ба як хабар кард. *Шоҳин*

**3.** мураббӣ, тарбиятгар, нигаҳбон.

Чу дорандагони туро моя нест,
Мар-ӯро ба гетӣ чу ман доя нест. *Фирдавсӣ*

**ДОРАНДАГӢ** دارندگی дороӣ, давлатмандӣ.

... Ки Доро, ки дорои офоқ буд,
Ба дорандагӣ дар ҷаҳон тоқ буд. *Ҳофиз*

**ДОРАФЗИН** دارافزین ҳар чизи аз чӯбу санг сохташуда, ки одам ба он такья мекунад; такьягоҳ.

Такья бар болиши иқболаш дор,
Ки зи таъйидаш дорафзин аст. *Абулфараҷи Рунӣ*

**ДОРБАЗИН** داربزین *ниг.* **дорафзин.**

**ДОРБОЗ** دارباز шахсе, ки ба дор баромада бозӣ ва ҳунарнамоӣ мекунад, расанбоз; *ниг.* **дор** I 4.

Мухолифи ту, ки бо дор мекунад бозӣ,
Ба пеши фитнаи қадри ту дорбоз ояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Баҳри рӯзӣ мекунам бофандагӣ чун анкабут,
Хона ҳамчун дорбоз аз ресмон бошад маро.
*Сайидо*

**ДОРБОМ** داربام болоре, ки ба дарӯзии хона гузошта аз ду тараф дастакҳо чида бомро мепӯшанд, шоҳпул, шоҳтир, харӣ.

**ДОРБӮЙ** داربوی чӯби уд, ки барои хушбӯӣ месӯзанд.

То сабрро набошад шириниии шакар,
То бед бӯй надҳад бар сони дорбӯй. *Рӯдакӣ*

Зулф дар рухсори он дилбар чу дидам беқарор,
Ман бияндозам дар оташ ҷону дил чун дорбӯй.
*«Луғати фурс»*

**ДОРО** I دارا **1.** доранда; сарватманд, тавонгар; *муқобили* **дарвеш** 1.

Савобат бошад, эй дорои хирман,
Агар раҳме кунӣ бар хӯшачине. *Ҳофиз*

**2.** номи подшоҳи сулолаи Ҳахоманишиён, ки аз тарафи Искандари Мақдунӣ дар соли 330 пеш аз мелодӣ кушта шудааст.

Мо қиссаи Сикандару Доро нахондаем,
Аз мо ба ҷуз ҳикояти меҳру вафо мапурс! *Ҳофиз*

◇ **дорои арши маҷид** *киноя аз* худо.

Ба каф дод дорои арши маҷид
Зи ангушти тасбеҳхонаш калид. *Ҷомӣ*

**дорои кайҳон** *киноя аз* подшоҳ.

Яке гуфташ, ки эй дорои кайҳон,
Кӣ ёрад кард бо ту макру дастон.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ДОРО** II دارا: **доро кардан** даравидан, дарав кардан.

Бад-он зоянд мардум, то ки миранд,
Бад-он коранд, то бик(у)нанд доро.
*«Луғати фурс»*

**ДОРУ** دارو 1. он чӣ ки барои таскини дард, рафъи ҷароҳат ва дафъи бемори истеъмол мекунанд; даво, дармон.

Ба дорую дармон ҷаҳон гашт рост,
Ки беморию марг касро накост. *Фирдавсӣ*

Баргӯ, ки илоҷи ин ҷавон чист?
Доруи мизоҷи нотавон чист? *Шоҳин*

**доруи манбал** (*ё* **мунбил**) гиёҳест, ки барои дуруст кардани ҷароҳати тоза ва яғири хару асп кор фармуда мешавад.

Гуфт: Полонаш фурӯ неҳ пеш-пеш,
Доруи манбал бинеҳ бар пушти реш. *Румӣ*

2. борут.

Вақте ки муқобили душман мешуданд, ҳанӯз дору ва фишанг ва гулӯла дар Бухоро буд.
*Аҳмади Дониш*

**доруи туфанг** борут.

Салимшоҳ... ҳукм кард, ки ҷамеъи бандиёни Қаҳкарро дар хонае карда, поёни он хона доруи туфанг пур карда оташ диҳанд.
*«Таърихи Фаришта»*

3. *маҷ.* шароб, май.

Гар аз шиша дору кунӣ дар қадаҳ,
Шавад шайх Аттор масти фараҳ. *Туғро*

◇ **доруи беҳушӣ** *киноя аз* шароб.

Чашми махмури туро ҳоҷати майнӯшӣ нест,
Сурма дар чашм кам аз доруи беҳушӣ нест. *Соиб*

**ДОРУБАРД** داروبرد карру фар, дабдаба, гирудор.

Бипӯшид Рустам силеҳи набард,
Ба овардгаҳ рафт бо дорубард. *Фирдавсӣ*

**ДОРУГИР** داروگیر гирудор; задухӯрд, ҷанг, набард; мубориза.

Баромад хурӯшидани доругир,
Дурахшидани ханҷару захми тир. *Фирдавсӣ*

Ҳаст дар нафс доругир басе,
Ки надонад ба ғайри пир касе. *Ҷомӣ*

**ДОРУЗЗАРБ** *а.* دارالضرب хонаи сикка задани пул, зарробхона, зарбхона.

Ин миқдор танга ва нукра... бармедоштанд... ва хаёл мекарданд, ки ҳамон лаҳза аз дoруззарб оварданд. *«Таърихи Фаришта»*

Гар ба доруззарби ғам аз мӯҳри меҳрат сар кашам,
Бод холӣ сиккаи қалби ман аз нақди равон.
*Бадри Чоҷӣ*

**ДОРУЗЗИЁФАТ** *а.* دارالضیافت меҳмонхона, меҳмонсаро, мусофирхона.

Масоҷид ва хавоники бисьёр эҳдос кард ва дар Бағдод чанд доруззиёфат сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДОРУКАДА** *а.* داروکده *ниг.* **дорухона.**

Ҳар ақоқир, ки дорукадаи Бобулрост,
Ҳозир ореду баҳо бадраи зар боздиҳед. *Хоқонӣ*

**ДОРУЛАДАМ** *а.* دارالعدم олами мавт, олами нестӣ; охират.

Ҷиганд баъди шастсола ҳукумат рахт ба доруладам кашид. *«Таърихи Фаришта»*

**ДОРУЛАМОН** *а.* دارالامان 1. ҷои бехатарӣ, макони амният, маҳали маҳфуз аз хавфу хатар.

Хатте, ки гирди худ зи харобӣ кашидаем,
Дар мавҷхези ҳодиса доруламони мост. *Соиб*

Ҷуғзро вайронаҳо бошад ҳисори офият,
Кулбаи худ кардаам доруламони хештан. *Сайидо*

2. *маҷ.* гӯристон, қабристон; 3. номи мавзее.

Султон Ғиёсуддин... аз ин ҷаҳони пуршӯру шар даргузашт ва дар Доруламон мадфун гашт.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДОРУЛАМОРА||ДОРУЛАМОРАТ** *а.* دارالاماره||دارالامارت сарой, қаср, арки амирӣ, арки хонӣ.

Имом шабе гуфт, ки ман дар дoруламораи Кӯфа пеши Абдулмалик бинни Марвон нишаста будам.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Бидон, ки дар айёми ҳукумати амир Дониёл ба дoруламорати Бухоро хеле тафовути фоҳиш дар умури миллатӣ воқеъ шуда. *Аҳмади Дониш*

**ДОРУЛБАВОР** *а.* دارالبوار дӯзах, ҷаҳаннам.

Ва касоне, ки ба ҳирси мол аз киштии мо ҷудо буданд, ҳамроҳи мол ба дорулбавор шитофтанд.
*Аҳмади Дониш*

◇ **ба дорулбавор рафтан** *киноя аз* мурдан.

Бархе хештанро ба шамшер ва ҷӯбин зада ба дорулбавор рафтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ба дорулбавор фиристодан** *киноя аз* куштан, ҳалок гардондан (дар ҳаққи одами бад).

**ДОРУЛБАЙЪ** *а.* دارالبیع бозор.

Ба дорулбайъи Юсуф медавиданд,
Матои рағбат аз ҳам мехариданд. *Нозим*

**ДОРУЛИБОД** *а.* دارالعباد хона, сарои бандагони худо (сифати шаҳри Язд дар Эрон).

**ДОРУЛИЁР** *а.* دارالعیار хонае, ки дар он зару сими сараро аз носара ҷудо мекунанд.

**ДОРУЛКУТУБ** *а.* دارالکتب китобхона.

Дари дорулкутуб чу боз кунад,
Нусхате аз сабоҳ бифристад. *Хоқонӣ*

**ДОРУЛМАҚАР(Р)** *а.* دارالمقر қароргоҳ; *маҷ.* шаҳр.

**ДОРУЛМУЛК** *а.* دارالملک 1. *ниг.* дор II (**дори мулк**).

Дар нафси ин шаҳр, ки дорулмулки туст, писаре мутаваллид шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. дарбори аморат; сарои ҳукуматӣ.

Ва муддати сӣ сол он сарой дорулмулки Бухоро буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ДОРУЛФОХИРА** *а.* دارالفاخره пойтахт.

Ба тадриси яке аз мадориси мӯътабараи дорулфохира мансуб аст. *Садри Зиё*

**ДОРУЛХИЛОФА||ДОРУЛХИЛОФАТ** *а.* دارالخلافه||دارالخلافة маркази хилофат, пойтахти халифаҳои араб; маркази ҳукумат.

Маншур аз дорулхилофа бад-ин лақаб содир шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДОРУЛҒУРУР** *а.* دارالغرور *киноя аз* дунъё, ҷаҳон.

Гар набудӣ акси он сарви сурур,
Пас нахондӣ эзадаш дорулғурур. *Румӣ*

**ДОРУЛҚАЗО** *а.* دارالقضا қозихона, хонаи мурофиа ва файсалдиҳии даъвоҳо аз тарафи қозӣ.

[Қозӣ] модом ки эшон аз дорулқазо берун наравандд, қазийя ва даъво нашунавад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар хусумат омаданду дар ҷафо
Ду мураққаъпӯш дар дорулқазо. *Аттор*

**ДОРУЛҚАРОР** *а.* دارالقرار охират.

Дилҳои мо қароргаҳи дард кардаанд,
Дорулқарор бар дили мо сард кардаанд. *Хоқонӣ*

Шуд ба як дам ҷониби дорулқарор,
Қас намонад ҷовидон эмин зи марг. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ДОРУЛҶУЛУД** *а.* دارالجلود хонаи пӯст ош додан, дабботхона.

Гар ба дорулҷулуд баргузарад,
Бигурезад зи ганди ӯ даббоғ. *«Оташкада»*

**ДОРУМАДОР** دارومدار **1.** мудоро, созиш, мусолаҳа; **2.** муомила, додугирифт.

**ДОРУНАДОР** داروندار дороӣ, молу мулк, молу манол.

Аз шуғли девонӣ, ки дар ӯҳда доштааст, истеъфо намуда ва ба ҷуз андаке зарурӣ аз тамоми дорунадори худ даст бардошта. *Носири Хисрав*

**ДОРУННАИМ** *а.* دارالنعیم **1.** хонаи нозу неъмат; **2.** *д.* биҳишт.

**ДОРУССАЛОМ** *а.* دارالسلام **1.** *д.* ҷаннат, биҳишт.

Дар айши нақд кӯш, ки чун обхӯр намонд,
Одам биҳишти равзаи доруссаломро. *Ҳофиз*

**2.** лақаби шаҳри Бағдод.

Ҳикоят кунанд, ки чун султон Маликшоҳро Доруссалом мутахаллас шуд, хост то бо фузало васлат созад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДОРУССАЛТАНА**||**ДОРУССАЛТАНАТ** *а.* دارالسلطنه||دارالسلطنة шаҳри марказӣ, пойтахт.

Вақте ки аз Тошканд озими доруссалтанаи Русия шудем, фасли хазон буд. *Аҳмади Дониш*

**ДОРУССАЛХ** *а.* دارالسلخ ҷое, ки чорпоёнро мекушанд, кушишхона, саллоххона.

Говмеш гуфт:... имрӯз ба доруссалх маро мебаранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДОРУССИЁДАТ** *а.* دارالسیادت хонаи ҷамъомади сайидҳо, ки авлоди Муҳаммад мебошанд.

[Ғозонхон] фармуд, то дар Табрез ва дигар вилоёти муаззам... доруссиёдат созанд, то содот он ҷо фурӯ оянд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДОРУССУРУР** *а.* دارالسرور *киноя аз* биҳишт.

Хонаи ғайр аз нашъати васли ӯ доруссурур,
Кулбаи ман аз ҳилоли ҳаҷри ӯ байтулҳазан. *«Оташкада»*

**ДОРУХОНА** داروخانه хонае, ки даво тайёр карда мефурӯшанд, давохона.

Ҷароҳатҳои осеби фалакро
Зи дорухонаи халқи ту марҳам. *Анварӣ*

Дил зи дорухонаи дардат даво дорад умед,
Шарбати хосе аз он дорушшифо дорад умед. *Камоли Хуҷандӣ*

**ДОРУШШИФО** *а.* دارالشفا *ниг.* **дор II (дори шифо).**

Мавлоно Қутбиддин муддате дар дорушшифои Ҳирот машғул ба дарси тиб буд. *«Таърихи Сайидроқим»*

Дил мебарад зи лаъли туам орзуи ком,
Бигзор, то мариз ба дорушшифо равад. *Шоҳин*

**ДОРУҒА** *м.* داروغه сардори посбонони шаҳр; сардори идораи шаҳрӣ, миршаб, шаҳрдор.

Исфаҳониён ... ба ишораи Кова доруғаи Исфаҳонро куштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДОРФАЗИН** دارفزین *ниг.* **дорафзин.**

Бар сари ин хона ҳамчу ҳазира карда ба дорфазин, то касе он ҷо наравад. *Носири Хисрав*

**ДОРЧИН** دارچین пӯсти дарахте, ки дар мамлакатҳои гармсер мерӯяд, онро барои хуштаъмӣ ва хушбӯӣ ба таом меандозанд.

**ДОРЧИНӢ** دارچینی **1.** *ниг.* **дорчин.**

Табиб гуфт:... донге аз он дору бигиранд ва кӯфта ва бехта бо қадре мушки холис ва дорчинӣ биёмезанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** дорчинранг, қаҳваранг.

**ДОС I** داس олати оҳании ҳилолшакл, ки бо он алаф, гандум, ҷав ва монанди инҳоро медараванд.

Оташи сӯзону доси тезро
Як сифат бошад тару хушки гиёҳ. *Хоқонӣ*

Мазраи сабзи фалак дидаму доси маҳи нав,
Ёдам аз киштаи хеш омаду ҳангоми дарав. *Ҳофиз*

**ДОС II** داس: **досу далус** чизҳои нодаркори партофтанӣ; **мардуми досу далус** авбош, паст, дун.

Дӯш донистам, к-ин ранҷ ҳама васвос аст,
Мардуми досу далус аздари рӯйомос аст. *Мунҷик*

**ДОСГОЛА**||**ДОСКОЛА** داسگاله||داسکاله доси хурд, ки барои пиростани дарахтон ба кор бурда мешавад, навъе аз каҷкорд.

Чун даромад он кадевар марди зафт,
Бел ҳишту доскола баргирифт. *Рӯдакӣ*

**ДОСТОН** داستان **1.** қисса, ҳикоят; афсона.

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз. *Фирдавсӣ*

**2.** воқеа, моҷаро, саргузашт; **достон гуфтан** ҳикоя кардан, қисса ё воқиаю саргузаштеро нақл кардан.

Бори дигар чунин расид нидо,
Ки бигӯ достони шоҳу гадо. *Ҳилолӣ*

Пеши падар шавем ва ин достон он ҷо бигӯем,
то падар миёни мо мутавассит бошад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**достон** *аз касе, чизе* **кушодан** дар бораи касе ё чизе гап кушодан, дар бораи касе ё чизе воқиае ҳикоя кардан.

Ман муддатест, хона дар ин дашт кардаам,
Накшодаам ба ҳеҷ кас аз хеш достон. *Сайидо*

**3.** *маҷ.* овоза, шӯҳрат; машҳур; **достон будан** шӯҳрат доштан, машҳур будан; **достон кардан** шӯҳрат додан, машҳур кардан.

Зи ҷуди ту ман аз гетӣ ба неъмат достон будам,
Ба ҳашмат мар-маро ҳамчун Фаридун достон кардӣ. *Рӯдакӣ*

**достон шудан** овоза пайдо кардан, машҳур гардидан.

Зи Уқлидусу наҳву тиббу нуҷум
Чунон шуд, ки шуд достон дар улум. *Хоҷу*

Маҷнун чу фасонаи ҷаҳон шуд,
Он рози нуҳуфта достон шуд. *Ҳилолӣ*

◇ **достон задан** масал овардан, масал задан.

Чунин гуфт бо модар Исфандиёр,
Ки некӯ зад ин достон ҳушьёр. *Фирдавсӣ*

**ДОУССАЪЛАБ** *а.* داء الثعلب *тиб.* бемории рӯбоҳ, бемории, ки дар натиҷаи он мӯи кас мерезад.

Доуссаълаб бибурда мӯяш,
В-аз захми дадон фигор рӯяш. *Ҷомӣ*

**ДОФЕЪ** *а.* دافع дафъкунанда, дуркунанда, радкунанда; боздоранда.

Ба сояи хиргоҳ паноҳ бурдан дофеи ҳарорат не.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Миқдоре касир аз аскар ба расми илғор номзад шуданд, то омади Русияро монеъ ва дофеъ бошанд.
*Аҳмади Дониш*

**ДОФИА** *а.* دافعه *муаннаси* **дофеъ**; ◇ **қувваи дофиа** *тиб.* қуввае, ки фазла (яъне боқимондаи чизҳои хӯрдашударо) аз бадан хориҷ мекунад.

Аммо нафси наботиро се қувват аст, яке қувваги ғозия ва амали ӯ ба иноати чаҳор қуввати дигар тамом шавад: ҷозибаву мосикаву ҳозимаву дофиа. *«Ахлоқи Носирӣ»*

...Чаҳорӯм он ки он чи ношоиста бувад, ӯро дафъ кунад, ва ӯро дофиа хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**ДОХИЛ** *а.* داخل **1.** дароянда, воридшаванда; *муқобили* **хориҷ.**

Биёбоне чунон ҳарру чунон саъб,
К-аз ӯ хориҷ набошад ҳеҷ дохил. *Заҳири Форьёбӣ*

**дохил шудан** даромадан, ворид гаштан.

Шоҳ то дохул бисот оросту андар мадҳи ӯ
Чун алам гаштему боре сӯи ӯ дохил шудем.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** дарун.

Васила чист, ки ту дохилию ман хориҷ,
Ту гӯшт меҳӯрию устухон — мани афгор? *Фузулӣ*

**ДОХИЛӢ** داخلی мансуб ба дохил, дарунӣ; *муқобили* **хориҷӣ.**

Агар дар шаҳр табиби донишманд набувад, мардуми бисьёр ба авоѓизи дохилӣ ва хориҷӣ мариз шаванд. *Аҳмади Дониш*

**ДОХУЛ** داخول нишастгоҳ ва ё суфаи даромадгоҳи дарбори подшоҳон ва амалдорон, ки аз ҷӯбу санг месохтанд; ҷилавхона; дарвозахона.

Ҳанӯз бар дари дохул дуди гулхани мо,
Саводи силсилаи зулф шоҳиди ҷон аст.
*Бадри Чочӣ*

**ДОШ** داش оташдоне, ки дар он оҳак, хишт, сафол ва ғ. мепазанд, хумхона, хумдон, кӯра.

Ман чунин зор аз он ҷаммош-дарам,
Ҳамчу оташ миёни дош-дарам. *Рӯдакӣ*

Зоҳиди хоми хешбин ҳаргиз
Нашавад пухта, гар ниҳӣ дар дош. *Аттор*

**ДОШАН** داشن **1.** инъом, ато, бахшиш.

Ҷӣ кунам, ки сафеҳро ба никӯӣ
Натавон нарм кардан аз дошан. *Лабибӣ*

**2.** кайфар, подош, мукофот (дар бадали некӣ).

Бад-ин ранҷу бад-ин гуфтори некӯ
Туро дошан диҳад эзад ба минӯ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДОШОД** داشاد *ниг.* **дошан** 1.

Зи дошоди ту шод гардад, вале
Зи кини ту ғамнок гардад адӯ. *Манучеҳрӣ*

Хостам бо ниёзу дошодаш,
Падар ин ҷо ба ман фиристодаш. *Унсурӣ*

**ДОШТАН** داشتن **1.** молик будан, доро будан, дар тасаррufи чизе будан.

Пеши мо, эй шамъ, лоф аз сӯҳбаторои мазан,
Сад забон дорем, ҳамчун соя хомӯшем мо. *Сайидо*

Агар дорӣ дили гармею доғе,
Димоғе сӯзу равшан кун чароғе. *Мулҳам*

**2.** нигоҳ доштан; риоя кардан.

Бидоред як сар ҳама ҷои хеш,
Яке аз дигар пой манҳед пеш. *Фирдавсӣ*

**3.** парвариш кардан.

Дар вай [яъне деҳи Тавоис] мардумоне будаанд бо неъмат ва таҷаммул, ҳар касе дар хона яке ва ду товус медоштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** тасарруф кардан; идора кардан.

Амир Исмоил нома карда ба амир Наср, то эшонро банд кунад ва ба зиндон фиристад, то вай мулки Бухороро тавонад дошт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**5.** водор кардан.

Доштандам бар он ки шоҳ шавам,
Гарданафрози тоҷу гоҳ шавам. *Низомӣ*

Қосиди озори мардум нест он чашми сиёҳ,
Ҷодуию мастию шӯхӣ бар он медорадам. *Исмат*

**6.** ҳисоб кардан, шумурдан, ангоштан, пиндоштан, донистан.

Дар ҳуҷраи васл нонишаста,
Ҳаҷр омаду дар бизад қазоро,
Ҷон гуфт, ки кист? Гуфт: Бикшо!
Бегона мадор ошноро! *Анварӣ*

**7.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'дӯст доштан', 'азиз доштан', 'нигоҳ доштан' ва ғ.

**ДОЯ** دایه **1.** зане, ки тифлонро аз кӯдакӣ шир макконда, парасторӣ мекунад.

Расми араб чунон будӣ, ки бачагон ба доя доданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бар дили хунгаштаам, охир, чӣ раҳм орӣ сипеҳр?
Тифли ман, эй доя, аз меъёри парвардан гузашт. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* мураббӣ, тарбиятгар.

Сиёвуш ҷаҳондору пурмоя буд,
Варо Рустами Зобулӣ доя буд. *Фирдавсӣ*

**ДОҒ** داغ **1.** нишони фориқае, ки ба оҳани тафсон ба сурину рони чорпоён зада мешавад, тамғае, ки дар қадим ба пешонӣ ё ҷои дигари бандиён ва ғуломон гузошта мешуд; **доғи ҳабаш** тамғаи ғуломӣ; **доғи ҳабаш бар ҷабин ниҳодан** доғи ғуломӣ бар пешонӣ задан.

Ба аҳдат шаҳи Руму фағфури Чин
Ниҳоданд доғи ҳабаш бар ҷабин. *Хоҷу*

**доғ баркашидан** *ниг.* **доғ задан.**

Ба пешониш доғе баркашида,
Чу хатте бар хатое даркашида. *Хисрави Деҳлавӣ*

**доғ задан** тамға ниҳодан, нишон кардан.

Наъл дигаргун зада аспат ба таън,
Бар рухи иблис зада доғи лаън. *Хисрави Деҳлавӣ*

**доғ ниҳодан** *ниг.* **доғ задан.**

Он қадар ҳезум намеёбам, ки чун сармо шавад,
Оташе афрӯзаму бар дасти худ доғе ниҳам. *Мушфиқӣ*

**2.** *тиб.* нишонаҳои сиёҳчатоб дар пӯсти рӯи инсон, ки бо иллате пайдо мешаванд.

Ба рухат он ҳама доғ аз хату хол
Дуди дилсӯхтаи афгорест. *Камоли Хуҷандӣ*

**доғи калаф** доғи тираранги сурхчатоб дар рӯи инсон.

Аз доғи ғамаш даруна хаста,
Доғи калафаш ба рух нишаста. *Хисрави Деҳлавӣ*

**доғ-доғ** доғдор, пурдоғ.

Барф гашта мӯи ҳамчун парри зоғ,
В-аз ташаннуҷ рӯй гашта доғ-доғ. *Румӣ*

**3.** лаккае, ки аз чакидану рехтани ягон моеъ ба рӯи матоъ пайдо мешавад, лакка.

Ҷомӣ, чӣ лоф мезанӣ аз покдоманӣ,
Бар хирқаи ту ин ҳама доғи шароб чист? *Ҷомӣ*

**доғ гузоштан** лаккадор кардан.

Кӯш, то дил ба тамошои ҷаҳон нагзорӣ,
Доғи афсӯс бар оинаи ҷон нагзорӣ. *Соиб*

**4.** асар, нақш; нишон.

Наёбӣ дар ҷаҳон бе доғи поям
На фарсангею на фарсангсоре. *Лабибӣ*

Чунон болида дид он сарви озод,
Ки доғи хоби аввал рафташ аз ёд. *Ҳозиқ*

**доғи гозурон** (*ё* **қассор**) нишоне, ки шустагарон барои саҳв нашудан ба канори матоъ мегузоранд.

Ҳар фарши сақлотун, ки маҳ саббоғи ӯ будӣ се маҳ,
Аз оташи гардун сиях чун доғи қассор омада. *Хоқонӣ*

**5** *ҷароҳат, захм.*

Марҳам ба доғҳои ҷигарсӯзи мо манеҳ,
Бо донаҳои сӯхта борон чӣ мекунад? *Соиб*

Мабин, эй лоларух, густох сӯям,
Ба сони доғи дил сурх аст рӯям. *Мулҳам*

**6.** *кинояаз* андӯҳ, аламу ҳасрат ва азоби қалбӣ, ки дар натиҷаи ишқ, рашк ё марги дилбандон ва хешовандон пеш меояд.

Гарчи ҷавшанпӯш шуд дил аз ҳуҷуми доғи ишқ,
Захми мижгони чу пайконаш ҳам аз ҷавшан гузашт. *Шоҳин*

Ҳама ранҷ аз сина берун шавад,
Ба ҷуз доғи фарзанд, к-афзун шавад. *Савдо*

**доғи кӯҳна** (*ё* **куҳан**) а) захми кӯҳна, ҷароҳати кӯҳна; б) *кинояаз* дарди ишқ ва мотами деринаи хешон ва дилбандон.

Хешон ба бараш гузар гирифтанд,
В-он доғи куҳан зи сар гирифтанд. *Шоҳин*

**доғ дидан** аз марги наздикон афсурдаву андӯҳгин шудан.

Ку синае, ки доғи азизон надидааст,
Инак ҳазор лола дар ин гулситон ба ҷост. *Соиб*

◇ **доғ барчидан** *ниг.* **доғ (бар)чидан; доғ кардан** а) барои сиҳат ёфтани ҷароҳати кӯҳна онро сӯзондан.

Тавба кун в-аз хӯрда истиғфор кун,
В-ар ҷароҳат кӯҳна шуд, рав, доғ кун. *Румӣ*

б) ба ғами касе ё чизе гирифтор кардан, азоб додан.

Боз имшаб оташи шавқи ту доғам кардааст,
Бодаи ишқи ту аз нав дар аёғам кардааст. *Махфӣ*

**доғ сохтан** ниҳоят гарм кардан, ҷӯшондан.

Қасе аз ӯҳдаи хасми мулоим барнамеояд,
Ки оташ доғ созад обро, аммо намесӯзад. *Муҳсини Таъсир*

**доғ (бар)чидан** дур кардани дарду алам; **доғ шудан** а) ниҳоят гарм шудан, ҷӯшидан; гудохта шудан; б) ниҳоят озурда шудан.

Чу бо оразат даф муқобил шавад,
Дили моҳ доғ аз ҷалоҷил шавад. *Зуҳурӣ*

**доғи марг напазируфтан** *кинояаз* ҷовид будан, доимӣ будан.

Ҳар кӣ шамъаш зи илм даргирад,
То абад доғи марг напзирад. *Бедил*

**доғ бар сари** (*ё* **рӯи**) **ях фишондан** (*ё* **ниҳодан**) озор дидан, азоб кашидан.

Ман доғ фишонда бар сари ях,
Ту хуфта ба рӯи бистари нах. *Шоҳин*

**ДОҒБАРРӮЙ** داغ برروی ғулом, банда; *маҷ.* мутеъ, фармонбардор.

Ҳабаш доғбаррӯи фармони ӯст,
Сияҳпӯшии занг з-афғони ӯст. *Низомӣ*

**ДОҒГАР** داغ گر он кӣ ба ҳайвонот ва бандиён тамға мегузорад, доғниҳанда, тамғагузоранда.

**ДОҒГОҲ** داغگاه ҷое, ки ба аспон, хачирон, шутурон ва ғ. тамға мегузоштанд.

**ДОҒДИДА** داغ دیده ғамдида, андӯҳгин; дилафсурда.

Моро мабар ба боғ, ки аз сайри лолазор
Як доғ сад ҳазор шавад доғдидаро. *Соиб*

**ДОҒДИЛ** داغ دل дилреш, дилфигор, дилозурда; ғамгин, андӯҳгин.

Ҳама доғдил даст карда ба каш,
Бирафтанд пешаш парасторваш. *Фирдавсӣ*

Лола бӯи маи нӯшин бишунид аз дами субҳ,
Доғдил буд, ба уммеди даво боз омад. *Ҳофиз*

**ДОҒДОР** داغ دار **1.** тамғадор; **2.** маҷрӯҳ; *маҷ.* дилреш, дилафгор.

На ин замон дили Ҳофиз дар оташи ҳавас аст,
Ки доғдори азал ҳамчу лолаи худрӯст. *Ҳофиз*

**3.** лаккадор, айбнок; **доғдор кардан** лаккадор кардан; айбнок кардан.

Зи шӯхии араки шарм сахт метарсам,
Ки доғдор кунад себи он занахдонро. *Соиб*

**ДОЙ** I *а.* داعی **1.** дуогӯй, дуокунанда.

Дуои халқ ба некӣ расод дар тани ту,
Ки доии ту ба ҳар ҳол мустаҷоб дуост. *Муиззӣ*

З̆амину замон доии бахти ӯст,
Сипеҳри равон пояи тахти ӯст. *Хоҷу*

**2.** калимаест, ки муаллиф барои изҳори хоксории худ, ҳамчун муродифи фақир, камина, банда ва ҳоказо, менависад; ман.

Соле низое миёни пиёдагони ҳуҷҷоҷ афтода буд ва доӣ низ дар он сафар ҳамроҳ ва пиёда буд. *Саъдӣ*

Надим гуфт: Эй худованд,... истинбот кардам, ки нисбат ба доӣ тағьире дар мизоҷи султон падид омада. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** даъваткунанда, касе, ки дигареро ба дину оини худ даъват мекунад.

Доии мардум буд ба сӯи ӯ ва мехонд мардумро ба ӯ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ДОЙ** II دایی *ниг.* **доя.**

Дой, ки шир дода ба бобо, аз они ту
Гове, к-аз ӯст хун, дили модар, аз они ман (1) *«Оташкада»*

**ДОҲ** I داه канизак.

Хунук он мир, ки дар хонаи он бор-худой
Писару духтари он мир бувад бандаву доҳ. *Фаррухӣ*

Токи разро дид обистан чун доҳон,
Шикамаш хоста ҳамчун думи рӯбоҳон. *Манучеҳрӣ*

**ДОҲ** II داه *шумораи миқдорӣ* даҳ; **дуву доҳ** а) дувоздаҳ; б) *киноя аз* дувоздаҳ бурҷи осмон.

Ҳафт солор, к-андар ин фалаканд,
Ҳама гирд омаданд дар дуву доҳ. *Рӯдакӣ*

**ДОҲАК** داهک *шакли тасғири* **доҳ** I.

Доҳаке шаб ба боғи мо омад,
Гуфт: З-ангур ҳеҷ сомон ҳаст?... *Абӯбаракоти Мунир*

**ДОҲИЯ** I *а.* داهیه бадбахтӣ, мусибат; сахтӣ.

Ҳар оқиле ба зовияе монд мунҳанӣ,
Ҳар фозиле ба доҳияе монд мубтало. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**доҳияи кубро** мусибати азим, бадбахтии бузург; ҳодисаи бисьёр бад.

Банӣ-Исроил, ки он доҳияи кубро мушоҳада карданд, фарьёд баровар данд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДОҲИЯ** II *а.* داهیه *муаннаси* **доҳӣ** (дар адабиёт ба марду зан баробар кор фармуда мешавад).

**ДОҲУЛ** داهل **1.** нишонаи одамшакл, ки барои рамондани паррандагон ва ҳайвоноти зараррасон дар полизу боғҳо мегузоранд; хӯса, матарс, ҳароса; **2.** нишонаи хӯсамонанд, ки ба наздикии дом менишинонанд, то ки сайд аз он тарсида ба тарафи дом ояд.

Чуста наёфтастам, к-эдунам.
Гӯй, зи дому доҳул ҷастам. *Абӯшакури Балхӣ*

**ДОҲӢ** *а.* داهی зирак, ҳушьёр; доно.

Ҳар оина подшоҳони бузург элчиёни ба ғоят зирак ва доҳӣ ба дигар мулк фиристанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Яке аз ҳозирон гуфт: Ман... дар шигифт мондаам, ки кори ин ғаддори доҳӣ бар вай чӣ гуна пӯшидааст. *«Калила ва Димна»*

**ДОҶ** داج **1.** торикӣ; **2.** торик, тира.

Баёзи рӯи ту равшан чу орази рухи рӯз,
Саводи зулфи сиёҳи ту ҳаст зулмати доҷ. *Ҳофиз*

**шаби доҷ** шаби тираву торик, шаби зулмонӣ.

Он зи рӯзи сафед бо шаби доҷ
Ба мададҳои файзи ту мӯҳтоҷ... *Низомӣ*

**ДУ** دو *шумораи миқдорӣ* адади 2 (۲).

Ҳама ҷомҳо кард фирӯзранг,
Ду чашмон пур аз хуну рух бодаранг. *Фирдавсӣ*

**дуву доҳ** а) дувоздаҳ; б) *киноя аз* дувоздаҳ бурҷи осмон.

Ҳафт солор, к-андар ин фалаканд,
Ҳама гирд омаданд дар дуву доҳ. *Рӯдакӣ*

◇ **ду нони гарму сард** *киноя аз* офтобу моҳ.

Дар матбахи фалак, ки ду нон аст гарму сард,
Ғам беҳ наволаи ману хуни ҷигар моро. *Хоқонӣ*

**ду ба ду нишастан** ба танҳоӣ нишастани ду кас бе мудохилаи шахси сеюм.

Ку он ду ба ду ба ҳам нишастан,
Аҳде ба ҳазор аҳд бастан? *Низомӣ*

Хоқониро ба ҷилва як дам.
Биншон ду ба ду, шароб дардеҳ! *Хоқонӣ*

**ДУАНДЕШ** دواندیش дудила, мураддад, калаванда.

Раҳи марди доно яке беш нест,
Ба ҷуз табъи нодон дуандеш нест. *Ҷомӣ*

**ДУАСПА** دواسپه **1.** бо ду асп; **2.** *маҷ.* тез, босуръат, шитобон.

Дил, к-ӯ дуаспа аз ғами ҷонон ҳамегурехт,
Ишқам инон гирифта ба сӯи ту мекашад. *Ҷомӣ*

Ғубори қофилаи умр чун намоён нест,
Дуаспа рафтани лайлу наҳорро дарьёб! *Соиб*

**ДУБАЙТӢ** دوبیتی рубоие, ки ба вазни ҳазаҷи мусаддаси маҳзуф ё мақсур (мафоилун мафоилун мафоил ё фаулун) гуфта шудааст.

Амир Тағоншоҳ бад-ин дубайтӣ ба нашот омад. *Низомии Арӯзӣ*

**ДУБИН** دوبین олус, аҳвал.

Аҳвале дубин чу бе бар шуд зи тӯш,
Аҳвале садбинӣ, эй модарфурӯш! *Румӣ*

**ДУБОЛО** دوبالا ду чандон, ду баробар.

Ғурур ва нахвати ӯ дуболо шуда.
*«Таърихи Фаришта»*

Дуболо дид ҳуснашро зи аввал,
Зи ҳайрат наргисаш гардид аҳвал. *Ҳозиқ*

**ДУБОРА** دوباره бори дуввум, дафъаи дигар.

Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-аз онат нест чора. *Ҷомӣ*

Гар чарх биноӣ мо бирезад,
Дубора зи хоки мо чӣ хезад? *Шоҳин*

**ДУБУР** *а.* دبر пушт, мақъад.

Рише, ки аз он пок дубур натвон кард,
Кунпӯши хару ҷули шутур натвон кард...*

**ДУВАЛ** *а.* دول *ҷ.* **давлат.**

Дувал чун ҷамъи давлатхост дар самъ,
Дар ин ном аст давлатҳо басе ҷамъ. (1)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУВВӮМ** دوم *шумораи тартибии* **ду.**

**ДУВВӮМИН** دومین *ниг.* **дуввӯм.**

Бечора арӯс дар ҳарам монд,
Шуд Лайлии дуввӯмин, ба ғам монд. *Шоҳин*

**ДУВИСТ** دویست шакли қадимии дусад.

Агар худ ҳазориву душман дувист,
Чу шаб шуд, дар иқлими душман маист! *Саъдӣ*

Гӯянд, ӯро [Рӯдакиро] дувист ғулом буд.
*Ҷомӣ*

**ДУВОЛ I** دوال *ниг.* **давол I.**

**ДУВОЛ II** دوال *ниг.* **давол II.**

**ДУВОЛАК** دوالک *ниг.* **даволак.**

**ДУВОЛАКБОЗ** دوالکباز *ниг.* **даволакбоз.**

**ДУВОЛАКБОЗӢ** دوالکبازی *ниг.* **даволакбозӣ.**

**ДУВОЛБОЗ** دوالباز *ниг.* **даволбоз.**

**ДУВОЛӢ** دوالی *ниг.* **даволӣ.**

**ДУВОР** دوار *ниг.* **давор.**

**ДУВОҶ** دواج *ниг.* **давоҷ.**

**ДУГОН** دوگان ду-ду, дутой.

Бирафтанд хайлаш ягону дугон. *Фирдавсӣ*

**ДУГОНА** دوگانه 1. дуто, ҷуфт; **дугона кардан** такрор намудан.

Понсади ҳиҷрат чу ман нажоди ягона,
Боз дугона кунам дуои Сифоҳон. *Хоқонӣ*

2. *д.* ду ракъат намоз.

Хоҷа аз гарди роҳ бад-он боғ рафта, канори ҳавз фуруд омад ва ғусл карда, дугона бахри ягона ба ҷо овард. *«Таърихи Фаришта»*

3. **окизак, тавъам, дугоник.**

Бо гул дугона зодаам аз модари баҳор,
Хорам, вале на раҳгузари гулситониам.
*Толиби Омулӣ*

4. *маҷ.* хоҳархонд (занон ва духтарони ба ҳам дӯсти ҳамсин ба якдигар чунин муроҷиат мекунанд); ёр.

**ДУГӮӢ** دوگوئی: **дугӯӣ кардан** дуӣ ҷустан (*ниг.* **дуӣ** 2); ба як фикр наистодан, ду хел гап задан; дурӯягӣ кардан.

Якӣ ҷӯю, Ҷомӣ, дуҷӯӣ макун,
Ба майдони ваҳдат дугӯӣ макун. *Ҷомӣ*

**ДУД I** دود 1. моддае монанди абру бухор, ки дар натиҷаи сӯхтани чизе пайдо шуда, ба ҳаво меравад.

Марди мардона камзарар бошад,
Дуди тира зи ҷӯби тар бошад. *Саноӣ*

Агар оташ кунад дар хона равшан,
Зи дудаш кӯр гардад чашми равзан. *Сайидо*

2. *маҷ.* оҳ; оҳу нола.

Шабе дуди халқ оташе барфурӯхт,
Шунидам, ки Бағдод ниме бисӯхт. *Саъдӣ*

Абре шавад, ки барқаш сайёраро бисӯзад,
Дуде, ки ҳар шаб аз ман сӯи ҳаво барояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дуди дил** оху нола; фарьёду фиғон аз сӯзу гудоз ва ғаму ғусса.

Харобӣ кунад марди шамшерзан
На чандон ки дуди дили тифлу зан. *Саъдӣ*

Зи дуди дил сиях шуд хонумони ман, бувад рӯзе,
Ки ин меҳнат сар ояд бар ману меҳнатсарои ман.
*Мушфиқӣ*

**дуди нафас** оҳи сӯзон аз шиддати сӯзу гудози дил.

Сад таъна бар оташ зада дуди нафаси мо,
Эй вой, агар сабр набудӣ қафаси мо! *Махфӣ*

◇ **дуди адоват** *кинoя аз* душмании сахт.

Ба дуди адоват рӯи аҳволи маро сиёҳ гардонанд.
*Авфӣ*

**дуди даҳон** *кинoя аз* ҳавр, нафас, дам.

Зи дуди даҳонаш ҷаҳон тирагун,... *Фирдавсӣ*

**дуд баровардан** *аз чизе* дамор баровардан, хароб кардан, нобуд кардани чизе.

Эй дида, фурӯ рез ҳар он об, ки дорӣ,
К-ин оташи андӯх зи ман дуд баровард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Бароварда зи ҷони оламе дуд,
Ҳазорон ҷону дилро карда нобуд.
*Бадрии Кашмирӣ*

**дуд баромадан** *аз чизе* нобуд шудан, хароб гаштани чизе.

Чандин чу бар ин сухан баромад,
Дуд аз тани он ду тан баромад. *Ҳилолӣ*

Дорӣ ба худ ғурур чу пирони хоркаш,
Оташ занам, ки дуд барояд туро зи ҷон! *Сайидо*

**дуди гӯгирд аз димоғ баровардан** аз ғаму алам сӯхтан ва сӯзондан.

Бaрад гар ғунча номи хушкбоғаш,
Барорад дуди гӯгирд аз димоғаш. *Нозим*

**дуду хокистар шудан** нобуд шудан, ҳалок шудан.

Аз фироқат сарву қумрӣ дуду хокистар шуда,
Дар хаёлат булбулу гул монда бебаргу наво.
*Вазир*

**пур аз дуд шудани гунбади тезгашт** тира ва сиёҳ шудани осмон, шаб шудан.

...Ки чун оташи рӯзи равшан гузашт,
Пур аз дуд шуд гунбади тезгашт. *Низомӣ*

**ДУД** II *a.* دود *ҷ.* **дуда** III.

Агар натиҷаи фикр аст мадҳи ту, чӣ аҷаб,
Асал натиҷаи наҳл асту қаз натиҷаи дуд. *Муиззӣ*

**ДУДА** I دوده хонадон, дудмон, хешу табор; оила.

Ҳама шаҳру кишвар ба ҳам барзаданд,
Деҳу дударо оташ андарзаданд. *Низомӣ*

**ДУДА** II دوده **1.** моддаи сиёҳе, ки дар натиҷаи дуди бисьёр дар мӯрӣ ва таги дег пайдо мешавад, қурм; сиеҳӣ.

Ба гуна рӯяшон чун дуда кардӣ,
Кеҳу меҳро ба нанг олуда кардӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дар хами зулфи ту он холи сияҳ донӣ, чист?
Нуқтаи дуда, ки дар ҳалқаи ҷим афтодаст! *Ҳофиз*

**2.** сиёҳие, ки аз дуда сохта шуда, бештар дар наққошӣ ба кор бурда мешавад.

Машшота зулфи ёр ба ангушт мекашад,
З-он рӯ ки нисбате ба қалам ҳаст дударо. *Шоҳӣ*

**ДУДА** III *a.* دوده кирм; кирми пилла, кирмак.

**ДУДАМ** دودم: **теғи дудам** теғе, ки ҳар ду тарафаш бурранда аст, теғи дудама.

Бар сари ман нагузорад хабар аз мағзи ҳавас,
Шаҳпар аз боли ҳумоест, ки теғи дудам аст.
*Мулҳам*

**ДУДАР** دودر *киноя аз* дуньё, олам.

Юсуф Одилхон ва Фатҳуллоҳи Имод ... ба аҷали табиӣ аз ин дудар рахти сафар барбаста.
*«Таърихи Фаришта»*

**ДУДАСТА** دودسته **1.** бо ду даст, ба ду даст; **2.** *маҷ.* аз дилу ҷон, аз таҳи дил.

Насими сабо бо ду дасташ ду пора,
Ки зулфи дутои ту гирад дудаста.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ДУДАХӮРД||ДУДАХАРД** دوده‌خورد аз дуд сиёҳшуда; ◇ **ин матбахи дудахард** *киноя аз* дуньё, олам.

Қадам неҳ дар ин матбахи дудахард.
Бизан пой бар косаи лоҷвард. *Хоҷу*

**ДУДГОҲ** دودگاه *ниг.* **дудкаш.**

**ДУДИЛ||ДУДИЛА** دودل||دودله **1.** касе, ки дар иҷрои коре тасмими қатъӣ надошта бошад, калаванда дар миёни ду фикр; **2.** *маҷ.* дурӯя.

Ҳар кӣ ҳамчун донаи ангур бо ӯ шуд дудил,
Рехта хунаш чу хуни донаи ангур бод! *Анварӣ*

**ДУДИН** دودين дуднок, дуддор, дудолуд.

Чу дудин оташе, к-обе бар ӯ андарзанӣ ногаҳ,
Чу чашми бедиле, к-аз дидани дилбар шавад бино.
*Фаррухӣ*

**ДУДКАШ** دودکش равзан, танӯра ё сӯрох ва шикофи махсус барои берун рафтани дуд, дудбаро, мӯрӣ.

Ин колбуди фусурда то чанд
Дар дудкаши фалак бувад банд? *Шоҳин*

**ДУДМОН** دودمان хонадон, хонавода, хешу табор; оила; қабила.

Гуфт бо ҳар яке: гуноҳи ту чист?
Аз куҷоию дудмони ту кист? *Низомӣ*

Ногаҳе пои вуҷудаш ба гили адам фурӯ рафт ва дуди фироқ аз дудмонаш баромад. *Саъдӣ*

Ман чокари дудмони ҳуснам,
Парвардаи хонадони нозам. *Савдо*

**ДУДОСО** دودآسا **1.** дудмонанд; **2.** *маҷ.* сӯзон; дилгудоз.

Субҳдам чун килла бандад оҳи дудосои ман,
Чун шафақ дар хун нишинад чашми шабпаймои ман. *Сайфи Исфарангӣ*

**ДУДОҲАНГ||ДУДОҲАНҶ** دودآهنگ||دودآهنج **1.** зарфи сафолӣ, ки дар он дудаи чароғ ва ғ. барои сохтани мураккаб (сиёҳӣ) ҷамъ карда мешавад; **2.** дудкаш, дудбаро, мӯрӣ.

Оташе чун сиёҳдуд ба ранг,
Қ-овард сар бирун зи дудоҳанг... *Низомӣ*

**ДУДРАНГ** دودرنگ сиёҳтоб; тира, торик.

Зи дарьё дудранг абре баромад,
Ба рӯзи пок ногаҳ шаб даромад.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ДУДХӮРДА** دودخورده бӯи дудзада, дудолуд; бемаза.

Эй харбузаҳои ту ҳама талх чу сабр,
Пӯсидаву дудхӯрда чун пунбаи абр. *Мушфиқӣ*

**ДУДҲАНГ||ДУДҲАНҶ** دودهنگ||دودهنج *ниг.* **дудоҳанг;** ◇ **дудҳанги хок** *киноя аз* дуньё.

...Қ-он бозро, ки қуллаи арш аст ҷои ӯ,
Дар дудҳанги хок хато бошад ошьён. *Хоқонӣ*

**ДУЖАН** دژن *ниг.* **дижан.**

**ДУЗАБОН** دوزبان дурӯя, риёкор, мунофиқ.

Майл бувад бо дузабонон дареғ,
Гар ду сарат нест, мазан бар ду теғ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ва чун мардуми дурӯю дузабон дар миёни ду ёри меҳрубон фурсати афсонае ёфтанд, дигар бар дӯстин эшон эътимод натавон намуд.
*«Анвори Суҳаилӣ»*

**ДУЗД** دزد касе, ки моли мардумро пинҳонӣ мебарад ё ғорат мекунад, сориқ; роҳзан.

Чу ёқути хуршедро дузд бурд,
Ба ёқут ҷустан ҷаҳон пай фишурд. *Низомӣ*

Шабҳо равӣ чу дузд ба сӯи маҳаллаҳо,
Чашмони худ чароғ кунӣ баҳри мокиён. *Сайидо*

◇ **дузди дилҳо** *киноя аз* маъшуқа.

Инак, инак меравад он дузди дилҳо сӯи боғ,
Боз бингар, то аз ӯ чанд ошно хоҳад фитод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУЗДАФШОР** دزدافشار **1.** роздон, шарик ва ёрдамчии дузд; **2.** дузде, ки аз ғояти чаққонӣ моли дузди дигареро мебарад.

Дилам дузду назар он дуздро дузд,
Аҷаб он дузду дуздафшор чун аст. *Румӣ*

**ДУЗДИДА** دزديده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **дуздидан; 2.** *маҷ.* пинҳонӣ.

Наёяд ошкоро ханда бар лаб ғунчаро дигар,
Агар дуздида зери лаб табассум карданат бинад. *Ҷомӣ*

Шабҳо бо ҳарими ёр мерафт,
Дуздида ба он диёр мерафт. *Ҳилолӣ*

**ДУЗДИДАН** دزدیدن моли касеро пинҳонӣ бурдан; ғорат кардан.

Ба мижа дил зи ман бидуздидӣ,
Эй ба лаб қозию ба мижгон дузд! *Абӯсалики Гургонӣ*

Кисаҳои зар бидуздид аз касе,
Меравад ҳар сӯ, ки ҳин, ку муфлисе? *Румӣ*

**ДУЗДӢ** دزدی амали дузд; дуздидан.

Сари ӯро зи дор андешае не,
Ба ғайр аз дуздӣ ӯро пешае не. *Сайидо*

**дуздӣ кардан** дуздидан.

Ҳоким... маломат кардан гирифт, ки ҷаҳон бар ту танг омада буд, ки дуздӣ накардӣ, илло аз хонаи чунин ёре. *Саъдӣ*

Дуздон чун донистанд, ки ёру асбоб ва мақом даст нахоҳад дод, дуздӣ кам карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ДУК** دوک олати чӯбӣ, ки ба он ресмон мересанд.

Чу гирад ба каф дуки ресандагӣ,
Қашад нӯки килк аз нависандагӣ. *Ҷомӣ*

Ӯ дуки модари худ, ки ришта буд, дар бозор мефурӯхт, аз он ҷиҳат ба Ғазолӣ иштиҳор ёфт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДУКА** دوکه зиндон, маҳбас.

Ба раҳ-бар яке дука дидам баланд,
Тане чанд мискин дар ӯ пойбанд. *Саъдӣ*

**ДУКДОН** دوکدان зарфе, ки тӯбчаи дук ва ресмон дар он нигоҳ медоранд.

Аз он ҳар яке пунба бурдӣ ба санг,
Яке дукдоне зи чӯби ходанг. *Фирдавсӣ*

**ДУККА** *а.* دکه дуккон.

Ситорагон чу дирамҳо зада зи нуқраи хом
Сапеду равшан чу дуккаи зарроб. *Муиззӣ*

**ДУК(К)ОН||ДӮКОН** دکان||دوکان **1.** хонае, ки дар он молу чиз мефурӯшанд.

Мижаҳои кажу диловезат
Кажаҳои дукони қассоб аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Он ду лаб ҳаст дукони шакар, ар шаҳдфурӯш
Бинад онро, дигар аз шарм дукон накшояд. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* макон, маскан.

Бурда фикрам гарав аз тозахаёлони замон,
Булбулам сохта дар гулшани файёз дукон. *Сайидо*

◇ **(ин) дуккончаи сард** *киноя аз* дунъё.

Ба ғафлатгоҳи ин дуккончаи сард,
Ки дорад дард, агар санг аст бедард. *Бедил*

**ДУЛДУЛ** *а.* دلدل **1.** хачири саворини Алӣ, ки домоди Муҳаммад буд.

Аспи ӯро ба Дулдул ва Буроқ ва Шабдез монанд макун. *«Қобуснома»*

Чашми уммед аз ҷавоҳирсурма барҳам нех, Заҳир,
Сабр кун, гарде зи роҳи сумми Дулдул мерасад. *Заҳири Форьёбӣ*

**2.** *маҷ.* хачир ва маркаби тезрав.

Дулдули дарди ту чун шуд гомзан,
Гар занӣ гоме, ҳама бар ком зан. *Аттор*

**ДУЛДУЛШИТОБ** دلدلشتاب *киноя аз* тездав, бодрафтор.

Ман он бодрафтори дулдулшитоб
Зи баҳри шумо дӯш кардам кабоб. *Саъдӣ*

**ДУЛМУЛ** دلمل ғаллае, ки ҳанӯз тамом нопухта аст.

**ДУЛФИН** *ю.* دلفین *ниг.* **далфин.**

**ДУМ** دم қисми ақибии бадани ҷонварон, думболаи ҷонварон, думб.

Зи сар то по шуда зери магас гум,
Барои худ магасрон карда аз дум. *Ҳилолӣ*

Аз баҳри нӯш неш зи занбӯр мехӯрам,
Дар ганҷ меравам, зи думи мор мекашам. *Сайидо*

◇ **думи гург** а) *нуҷ.* номи яке аз манозили Қамар; б) *киноя аз* субҳи козиб.

Юсуфи рӯз ҷилва кард аз думи гургу мекунад
Юсуфи гургмасти ман даъвии рӯзпайкарӣ. *Хоқонӣ*

**ДУМБУРИДА** دم‌بریده бедум; думкӯтоҳ; *маҷ.* ноқис, абтар, нозеб.

Чун муши думбурида намой ба чашми ман,
Ё баччаи бузе ки бувад ҳар тараф давон. *Сайидо*

**ДУМДОР** دمدار **1.** дорои дум, думнок.

Оҳу расиду гашт ба ӯ рӯ ба рӯву гуфт:
Қам дидаем одами думдор дар ҷаҳон. *Сайидо*

**2.** гурӯҳ ё дастае, ки аз ақиби лашкар меравад, ақибрави лашкар, чиндовул, арьергард.

Манзилу маъвои хеш ҳеҷ надонам куҷост,
Ҳастам думдори қавм гоҳею гоҳе нуҳоз. *Ломеъ*

**ДУММАЛ** *а.* دمل пуччак, шабушак, думбал, чипқон.

Чун ки дарди думмалаш оғоз шуд,
Дар насиҳат ҳар ду гӯшаш боз шуд. *Румӣ*

**ДУМОДУМ** I دمادم пай дар пай, паси ҳам, мутаоқибан, ақиби касе, чизе.

Думодум бирун рафт лашкар зи шаҳр. *Фирдавсӣ*

**ДУМОДУМ** II دمادم овоз, думбодумби нақора, думдум.

Думодум баророанд аз чарми гов,
Раворав ниҳад дар замин ков-ков. *Ҳотифӣ*

**ДУМСИЧА** دمسیچه парандаи хокистариранги гунҷишкмонанде, ки доимо думи худро меҷунбонад.

Чу мусича ҳама сар дар ҳаво каш,
Чу думсича ҳама дум бар замин зан. *Хоқонӣ*

**ДУМӮ(Й)** دومو(ی) касе, ки бо сабаби солхӯрдагӣ мӯи сар ва ришаш сиёҳу сапед, мошу биринҷ шудааст.

Он яке марди думӯ омад шитоб,
Пеши як оинадори мустатоб. *Румӣ*

Шахсе ду аврат дошт: яке пир, дигаре ҷавон ва худ думӯй буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДУМӮЪ** *а.* دموع *ҷ.* **дамъ.**

Думӯи ҳасрат дар муҳоҷарати он мискинон бар саҳифаи рухсор меафшонд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУН** *а.* دون **1.** паст, зер, поин, фуруд.

Пой ҷое нех, ки дуни пояи қадрат бувад.
В-ар бувад бартар зи гардун пояи мадҳу сано. *Ҷомӣ*

**толеи дун** толеи паст, бахти носозгор.

Ин чӣ бахти нигун аст ва толеи дун ва айёми буқаламун. *Саъдӣ*

**дуну данӣ** нокасу паст, сифлаву разил.

Аз он тангчашмони дуну данӣ
На обистанӣ монду не рустанӣ. *Ҳотифӣ*

**2.** *ба шакли ҷамъ* **дунон** мардуми паст, нокас, фурӯмоя, сифла, разил.

Дунон намедиҳанд ба кас ним луқма нон,
Ё раб, чу нон мабод зи дунон ба ғайри ном. *Восифӣ*

[Амир] аксари умарои асри падарро ба қатл ва мусодира ба хок нишонид ва дунону ғуломонро ба сари халқ баровард. *Аҳмади Дониш*

**ДУНБ** دنب *ниг.* **дум.**

Харе, ки биниву боре ба гил дарафтода,
Ба дил бар ӯ шафақат кун, вале марав ба сараш
Кунун, ки рафтию пурсидияш, ки чун афтод? —
Миён бибанду чу мардон бигир дунби ҳараш. *Саъдӣ*

**ДУНБА** دنبه барҷастагии ақиби гӯсфанд, ки ба ҷои думи ӯ буда, аз равғани карт иборат аст.

Намуда гӯсфанд аз водии тан
Ҳубоби дунба аз дарьёи равған. *Мулҳам*

◇ **дунба додан (ё ниҳодан)** *киноя аз* фиреб кардан, найранг кардан; **дунба парвардан** *киноя аз* фиребу найранг ба кор андохтан.

Чу шерон ба пархош хӯ кардаам,
На чун рӯбаҳон дунба парвардаам. *Низомӣ*

**ДУНБАК** دنبک асбоби мусиқии таблмонанд, ки ба бағал гирифта бо даст мезананд, таблак.

Гарат ба меҳр расад сити созу дунбаку кӯс.
В-арат зи маҳ гузарад ғулғули дамомаву санҷ... *Шоҳин*

**ДУНБАЛ** دنبل *ниг.* **думмал.**

Узр хост ва он дунбалҳо, ки бар аъзои вай баромада буд, ба эшон бинамуд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ДУНБОЛ||ДУНБОЛА** دنبال||دنباله **1.** *ниг.* **дум.**

Ногоҳ саге он ҷо расид ва бистод ва дунбол меҷунбонид. *Ҷомӣ*

**2.** ақиб, пас, ақиби чизе.

Он ки рафт имрӯзу сад дил меравад дунболи ӯ,
Қош фардо ҷон бурун ояд ба истиқболи ӯ. *Ҳилолӣ*

Гар з-он ки ба оташам кашонӣ,
Дунболи ту меравам, ту донӣ. *Шоҳин*

**аз дунбол** аз пас, аз пай.

Чунин зад фол, к-он оинатимсол
Ғубори фитнае дорад зи дунбол. *Нозим*

Он чашми ҷодувонаи обидфиреб бин,
К-аш корвони сеҳр зи дунбола меравад. *Ҳофиз*

**ба дунболи** *касе* **афтодан** аз паи касе шудан; касеро таъқиб намудан.

Ба дунболи эшон фитодам чу гард,
Чу гарде ба дунболаи раҳнавард. *Шоҳин*

◇ **дунболи чашм** гӯшаи чашм.

Ба дунболи чашмаш яке хол буд,
Ки чашми худаш ҳам ба дунбол буд. *Фирдавсӣ*

**дунбол(а)-и кори хеш гирифтан** аз паи кори худ шудан, машғули кори худ гардидан.

Бар он азмам, ки раҳ дар пеш гирам,
Шавам, дунболи кори хеш гирам. *Низомӣ*

Биншинаму сабр пеш гирам,
Дунболаи кори хеш гирам. *Саъдӣ*

**ДУНБОЛАДОР** دنباله‌دار **1.** *ниг.* **думдор** 1; **2.** *маҷ.* давомдор, кашол.

Имло, бас аст нашъаи дунболадори ишқ,
Фикри сураҳию қадаҳи пуршароб чист? *Имло*

**ДУНБОЛАРАВ** دنباله‌رو аз пай раванда, пайрав.

Ба сад пар синаи душман чу пайкон аст ҷои ман,
Худовандо, макун дунболарав ҳамчун пари тирам. *Сайидо*

**ДУНБУЛ** دنبل *ниг.* **дулмул.**

**ДУНБУЛВОР** دنبلوار *киноя аз* наврасида.

Пеши лаъли ту табарзад чу табархун гардад.
Нармии ғабғаби ту меваи дунбулворе. *Ҳоҷӣ*

**ДУНИМ** دونیم ба ду қисми баробар ҷудошуда; ◇ **дуним кардан** маҳв кардан, ба ҳалокат расондан.

Аз эшон роиҳае, ки муҷиби нафрату кароҳат бошад, дарьёбанд, филҳол эшонро дуним кунанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДУНИМА** دونیمه дупора; **дунима кардан** ба ду нисф ҷудо кардан, ба ду ҳиссаи баробар тақсим кардан.

Мояи умр ҷав ба ҷав бо ту дунима мекунам,
Ҷав-ҷавам аз чӣ мекунӣ, чист баҳона безарӣ?! *Хоқонӣ*

**ДУНПАРВАР** دونپرور сифлапарвар, нокас.

Ва гар тангдасте тунукмояе
Саодат баландаш кунад пояе,
Бихояндаш аз кина дандон ба заҳр,
Ки дунпарвар аст ин фурӯмоя даҳр. *Саъдӣ*

**ДУНПАРВАРӢ** دونپروری сифлапарварӣ, равнақ додани кори одамони паст ва нокас.

Афлокӣ ба муқтазои дунпарвариҳои замон ба мансабҳои бузург мансуб шуд. *Садри Зиё*

**ДУНЬЁ** *а.* دنیا **1.** ҷаҳон, гетӣ.

Гар шарм наёядат зи нодонӣ,
Бешармтар аз ту кист дар дуньё?!*

**2.** *маҷ.* пулу давлат, сарват.

Баҳри дуньё то ба кай колиданат,
Ҳар замон ҷӯшидану нолиданат? *Шокири Бухсрӣ*

Агар дуньё набошад, дардмандем,
Ва гар бошад, ба меҳраш пойбандем. *Саъдӣ*

**3.** *киноя аз* халқ, мардум.

Чу ситаш дар афвоҳи дуньё фитод,
Тазалзул дар айвони Кисро фитод. *Саъдӣ*

◇ **аз дуньё дида пӯшидан** *киноя аз* мурдан.

Дида пӯшем зи дуньё ба умеде, ки шавад
Боз бар моҳи рухат дидаи пӯшидаи мо. *Мушфиқӣ*

**ДУНЬЁДОР** دنیادار тавонгар, бой, сарватманд; молпараст.

Гуфт: Чашми танги дуньёдорро
Ё қаноат пур кунад, ё хоки гӯр. *Саъдӣ*

Даруни ҷомаи рангини хеш дуньёдор
Ба кирмҳои бирешимтанида мемонад. *Сайидо*

**ДУНЬЁПАРАСТ** دنیاپرست касе, ки молу пулро дӯст медорад, молпараст, ба ҳирси моли дуньё монда.

Чу бинанд коре ба дастат-дар аст,
Ҳарисат шуморанду дуньёпараст. *Саъдӣ*

Набошад ҷуз тараддуд рӯзие дуньёпарастонро,
Ба зери бори нокомӣ бимиранд охир ин харҳо.
*Сайидо*

**ДУНЬЁЙ||ДУНЬЯВӢ** دنیائی||دنیوی мансуб ба дуньё; ҷаҳонӣ; моддӣ.

Матлубе, ки ба даст афтад, хоҳ аз матои дуньявӣ, хоҳ аз ёрони маънавӣ ..., ҳар он чи аз даст биравад, ба таманно боз наёяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Агар ҳама аҳли ҳақ бошанд ва аҳли охират, кори дуньявӣ ба таъхир ва таъвиқ уфтад.
*Аҳмади Дониш*

**ДУНЬЁҶӮЙ** دنیاجوی касе, ки аз паи молу мулк медавад, моландӯз.

Ба аҳли фазл ҳаргиз нест дуньёҷӯйро коре,
Ба чашми ин хасисон аз зумуррад каҳрабо беҳтар. *Сайидо*

**ДУНЬЯВӢ** *а.* دنیوی *ниг.* **дуньёй.**

**ДУНЬӢ** دنئی *имолаи* **дуньё; дуньию уқбо** дуньёи моддӣ ва охират, ин дуньё ва он дуньё.

Сарам ба дуньию уқбо фурӯ намеояд,
Таборакаллаҳ аз ин фитнаҳо, ки дар сари мост.
*Ҳофиз*

**ДУНҲИММАТ** دونهمت пастҳиммат, фурӯмоя; хасис.

Қарам варзад он сар, ки мағзе дар ӯст,
Ки дунҳимматонанд бемағзу пӯст. *Саъдӣ*

Ҷуди Ҳотам бар забони соилон гар бигзарад,
Мерасад дар гӯши ин дунҳимматон афсонае.
*Сайидо*

**ДУНҲИММАТӢ** دونهمتی пастҳимматӣ, фурӯмоягӣ; хасосат.

Афв кун дунҳимматиҳои маро,
Маҳв кун беҳимматиҳои маро. *Аттор*

**ДУО** *а.* دعا *д.* дархост аз худо, хоҳиш; ниёиш.

Зӯрмандӣ макун бар аҳли замин,
То дуое бар осмон наравад. *Саъдӣ*

Ҳам майкада, ҳам савмаа холӣ зи Камол аст,
Боз аз ту ба зорию дуо боз куҷо рафт?
*Камоли Хуҷандӣ*

**дуо гуфтан** а) изҳори хоҳиш ва талаб кардан аз худо.

Хоҳам аз баҳри саломат рафтанат гӯям дуо,
Ҷавҳари гуфтор аз теғи забонам меравад. *Сайидо*

б) *маҷ.* видоъ кардан, хайрухӯш намудан; вогузор намудан, тарк кардан.

Бо хасу хор дар чаман хуфтӣ,
Нангу номусро дуо гуфтӣ. *Зиё*

**ДУОГӮ(Й)** دعاگو(ی) дуокунанда; он кӣ дар ҳаққи касе некӣ ва хайр металабад; хайрхоҳ, некихоҳ.

Хуш он, ки забон аз паи дашном барорӣ,
Ман даст бароварда дуогӯи ту бошам. *Ҳилолӣ*

Меравӣ тунду дуогӯён зи дунболи туанд,
Во, ки меранҷӣ, агар оҳиста мегӯем мо.
*Мушфиқӣ*

**ДУОТ** *а.* دعات *ҷ.* **доӣ** I.

Сироҷро бо ду шахси дигар аз дуот ба Хуросон ва Майсараро ба Ироқ фиристод. (3)
*«Равзат-ус-сафо»*

**ДУОТАША** دوآتشه ду маротиба тақтиршуда (доир ба арақ).

Дарьёфтам, ки вақти хумор аст, гуфтамаш:
Дорам мае дуоташа беҳтар зи оби нор.
*Муиззи Фитрат*

**ДУПАЙКАР** دوپیکر *нуҷ.* номи бурҷи сеюм аз дувоздаҳ бурҷи осмонӣ, ки ба шакли ду кӯдаки бараҳна тасвир кардаанд; Ҷавзо.

**ДУПОРА** دوپاره дунима, дуҳисса, дуқисм; ◇ **дупора шудани шафақ** *киноя аз* он, ки дар вақти хандидани хубрӯён даҳони сурхи шафақмонанди онон дупора мешавад ва дандонҳои парвинмонанд намоён мегарданд.

Дуруст гашт, ки бар чархи рӯят, эй хуршед,
Ба вақти талъати парвин шавад дупора шафақ.
*Бадри Чочӣ*

**ДУР** I دور **1.** баид; *муқобили* **наздик** 1.

Дур аз ту сабурӣ натавонад дили ман,
Васли ту ҳаёти худ донад дили ман. *Ҳилолӣ*

**дур афтодан (ё мондан)** а) ҷудо мондан, дар канор мондан.

Зи хешу дӯстонаш дур монда,
Зи ёрони куҳан маҳҷур монда.
*Фахриддини Гурганӣ*

Баҳри рӯзӣ аз рафиқи хеш дур афтодаам,
Осиё умрест мегардад ба ҷустуҷӯи ман. *Сайидо*

б) *маҷ.* бенасиб мондан, маҳрум будан.

Эй Ҳофиз, ар мурод муяссар шудӣ мудом,
Ҷамшед низ дур намондӣ зи бахти хеш. *Ҳофиз*

Айши ман гӯ: талх бош, эй ошно, ёдам мадеҳ,
З-он лаби ширин, ки Хисраввор дур афтодаам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дур кардан** а) рондан, пеш кардан.

Сарам аз хоки дарат дур макун,
Гар зи ман дарди саре нест туро. *Ҷомӣ*

б) як сӯ гузоштан, гирифта партофтан, канор андохтан.

Ҳар нахл, ки беасл бувад, соҳиби бӯстон
Дураш кунаду меваи дигар бинишонад. *Исмат*

**дур мондан** *ниг.* **дур афтодан; дур шудан** рафтан, ба ҷои дигар равона шудан.

Нашаванд аҳли тамаъ дур зи атрофи танӯр,
Ба умеде, ки дар ӯ сурати нон хоҳад буд. *Сайидо*

2. чуқур, бетаг, амиқ, жарф.

Ба зери кӯҳ чоҳе фарох канда дидам ва аз баски дур буд, торик намуд. *«Таърихи Табарӣ»*

3. *маҷ*. номумкин, муҳол.

Гуфт: Ҳофиз, ошноён дар мақоми ҳайратанд,
Дур набвад, гар нишинад хаставу мискин ғариб. *Ҳофиз*

Ақл гуфт: Андешаи дур аст азми кӯи дӯст,
Хок бар андешаҳои ақли дурандеши ман! *Камоли Хуҷандӣ*

4. *ба шакли ҷамъ* **дурон** а) бегонагон.

Гуфтам: ... Дурони бохабар дар ҳузуру наздикони бебасар дур. *Саъдӣ*

б) *маҷ*. онон, ки аз эҳсосоти ишқу муҳаббат бехабаранд, бехаборон.

Фусуни ишқ дар дурон маёмӯз,
Чароғ аз баҳри шабкӯрон маяфрӯз! *Ҷомӣ*

◇ **дуру дароз** давомнок, бисьёр дароз; муфассал, мутаввал.

Шаб то саҳар ҳадис ба ду зулф вогузошт
Кӯтаҳ нагашт қиссаи дуру дарози мо. *Ибни Ямин*

**дур дидан** фаромӯш кардан, аз ёд баровардан.

Фарьёд карду гуфт: — Моро дур дидай,
Имрӯз ҳамчу хор баровардай забон? *Сайидо*

**чашми бад дур бодо!** иборaест, ки барои изҳори хоҳиши дафъи балову офати чашм гуфта мешавад, чашм нарасад!

Чашми бад дур аз чунин рӯе,
Ки аз ӯ чашм дур натвон кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУР** II *а.* دور *ҷ.* **дор** II.

Имрӯз аз русуми он амадаи дур ва сутунҳои буют зоҳир аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУР** III||**ДУРР** *а.* دُر 1. марвориди калон, марворид.

Сапеду сим(и)зада буд, дурру марҷон буд,
Ситораи саҳарӣ буду қатра борон буд. *Рӯдакӣ*

Сад гирья кунад мардум, то ту ба канор ой,
Сад мавҷ занад дарьё, то дур ба канор афтад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дурри Адан** *ниг.* **Адан; дурри баҳоӣ** марвориди қиматбаҳо.

Хоқонию сеҳри сухану боргаҳи шоҳ,
Лафзаш садафу ин ғазалаш дурри баҳой. *Хоқонӣ*

**дурри гаронмоя** а) марвориди қиматбаҳо; б) *киноя аз* маъшуқаи зебо.

Эй дурри гаронмоя, ки мисли ту кам афтод,
Як рӯз ба дасти мани муфлис нафитодӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**дурри гирон** а) гавҳари гаронбаҳо, гавҳари қиматбаҳо; б) *киноя аз* борон, қатраҳои борон.

Абр обистани дуррест гирон
В-аз гирониш гуҳар арзон аст. *Анварӣ*

**дурри насуфта** *ниг.* **дурри носуфта; дурри ноб** дурри холис, марвориди хушоб.

Ташти зар бар рухи худ пардаи удӣ бандад,
Мардумаквор агар аз шаба(х) борад дури ноб. *Бадри Чочӣ*

**дурри носуфта** (*ё* **насуфта**) а) марвориди бесӯрох, сӯрох карданашуда.

Дар хона ба иззату шараф бош,
Чун дурри насуфта дар садаф бош! *Ҳилолӣ*

б) *киноя аз* сухани бикр, каломи тару тоза.

Ба носуфта дурре, ки ӯ ганҷ ёфт,
Тарозуи худро сухансанҷ ёфт. *Низомӣ*

Урфӣ, дури носуфта дар ин баҳр басе ҳаст.
Ангор, ки сад дурҷи гуҳар суфтаму рафтам. *Урфӣ*

**дурри самин** а) марвориди қиматбаҳо.

Банда сухан тоза кард, он чи куҳан дошт суст,
К-он ҳама хармӯҳра буд, в-ин ҳама дурри самин. *Хоқонӣ*

б) *киноя аз* ашк.

Рехта дар пои ту Ҷомӣ зи чашм
Ҳамчу назми хеш дурҳои самин. *Ҷомӣ*

**дурри тар** а) *ниг.* **дурри ноб**; б) *киноя аз* дандон.

Лаълаш аз ханда шакар аз дури тар баргирад,
Ҷазъаш аз гирья дурар бар табақи зар гирад. *Бадри Чочӣ*

**дурри хушоб** а) *ниг.* **дурри ноб.**

Бар сиришкам зи ту афтод магар акси Суҳайл,
З-он ки ғалтандатар аз дурри хушобаш кардӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

б) *киноя аз* ашк.

Ту он дуре, ки зи пеши назар агар биравӣ,
Моро зи дидан хунин дури хушоб равад. *Камоли Хуҷандӣ*

в) *киноя аз* маҳбуба.

Гар чи аз ман мекунӣ пинҳон ту, эй дурри хушоб,
Қиссаи май хӯрдану шабҳои гашти моҳтоб... *Сайидо*

**дурри шоҳвор** марвориди калон ва хушоби беҳамто.

Санги сиёҳ будам аз қиёсу хирад,
Кард чунин дурри шоҳвор маро. *Носири Хисрав*

**дурри ягона** (*ё* **якто**) а) *ниг.* **дурри ятим** а); б) *киноя аз* азиз, нури дида, фарзанд.

Фарзанди ман — он дур(р)и ягона,
Чун дур(р) ба ягонагӣ нишона. *Ҳилолӣ*

Номаро дод чину сохт дуто,
Кард зоҳир ба он дури якто. *Мушфиқӣ*

в) *киноя аз* маҳбуба.

Маҷнун падари азизро гуфт,
К-он дурри ягонаро кунад ҷуфт. *Ҳилолӣ*

**дурри якдона** марвориди гаронбаҳо, дурри беназир; **дурри якто** *ниг.* **дурри ягона; дурри ятим** а) дурри калону хушоб ва беҳамто, марвориди ягона.

В-он ки ӯ бар фалаки ҷоҳи ту бадрест мунир,
В-он ки ӯ дар садафи мулки ту дуррест ятим... *Заҳири Форьёбӣ*

б) *киноя аз* ашк.

Аз дида тифли ашк ҷудо шуд, дареғ аз ӯ,
Оҳ, он дури ятим куҷо рафт аз ин садаф. *Ҳилолӣ*

**дурру гуҳар** марвориду ҷавоҳир, сангҳои қиматбаҳо.

Панди Ҳофиз бишунав, хоҷа, бирав, некӣ кун,
Ки ман ин панд беҳ аз дурру гуҳар мебинам. *Ҳофиз*

**дур суфтан** а) сӯрох кардани марворид барои ба ришта кашидан; б) *киноя аз* сухани балеғи бикр гуфтан, каломи наву тоза гуфтан.

Рӯдакӣ он ки дур ҳамесуфтӣ,
Мадҳи сомониён ҳамегуфтӣ. *Ҷомӣ*

**дурри маънӣ суфтан** *кинояаз* бо камоли балоғат ва мӯшикофӣ шеър гуфтан.

Чу донишвар ин дурри маънӣ бисуфт,
Бигуфт ин, к-аз он беҳ муҳол аст гуфт. *Саъдӣ*

Худ Саноӣ чу бас наку гуфтаст,
Дурри маънӣ, нигар, ки ӯ суфтаст. *Аттор*

**2.** *маҷ.* дандони маъшуқа.

Дошт аз дур даҳони дурҷе пур.
В-андар он дурҷ дарҷ сию ду дур. *Ҷомӣ*

◇ **дурри дарӣ** *кинояаз* забони дарӣ.

Чу дар ман гирифт он насиҳатгарӣ,
Забон баркушодам ба дурри дарӣ. *Низомӣ*

**дурри дида** *кинояаз* ашк, сиришк, оби дида.

Чу мижгонаш зи дурри дида пур шуд,
Қанораш ҳам дили баҳру дурар шуд. *Мулҳам*

**дурри суханро гиреҳ кардан** *кинояаз* суханҳои қиматбаҳо ва ноёбро пӯшида ва пинҳон доштан.

Дурри суханро, ки гиреҳ кардаӣ,
Дар садафи сина ту парвардаӣ... *Ҷомӣ*

**дурри шоҳвор аз даҳон афтодан** *кинояаз* гуфта шудани сухани пурмаънӣ.

Зи давлат садаф лаб ба ханда кушод,
Дури шоҳвор аз даҳонаш фитод. *Шодӣ*

**ДУРАНГ** دورنگ **1.** ҳар чизе, ки дорои ду ранги гуногун аст; **2.** *маҷ.* дурӯя, мунофиқ; ноустувор, бебақо.

Ба даври адли ту дар зери чархи миноӣ
Чунон гурехт зи даҳри дуранг ранги футур. *Рӯдакӣ*

Агар дил зи оҳан бувад в-аз ҳаҷар,
Фусуни дурангон шавад коргар. *Шодӣ*

**ДУРАНГӢ** دورنگی **1.** дуранг будан; **2.** *маҷ.* дурӯягӣ, мунофиқӣ; калавандагӣ, ноустуворӣ; **дурангӣ доштан** дурӯя будан; ноустувор будан.

Агар, Шавкат, дурангӣ он гули раъно чунин дорад,
Баҳори сулҳи мо охир хазони ҷанг мегардад. *Шавкат*

**дурангӣ кардан** дурӯягӣ кардан, риёкорӣ кардан.

Дар ин кӯҳна беша дурангӣ макун,
Зи шерӣ занӣ дам, палангӣ макун! *Ҷомӣ*

**ДУРАНДЕШ** دوراندیش касе, ки оқибати корро андешида амал мекунад, дурбин, мулоҳизакор; борикбин.

Чунки ин кӯшиши бефоида суде надиҳад,
Пас маёзор дили худ зи ғам, эй дурандеш! *Ҳофиз*

З-осмон хур ҳамедурахшад фош,
Дар замин кӯр мешавад хаффош. *Ҷомӣ*

**ДУРАР** *а.* درر *ҷ.* **дур** III ||**дурр.**

Шохҳоро ҳама андуд ба зар оби зарир,
Баргҳоро ҳама орост ба динору дурар. *Ломеӣ*

Тахте дошт аз тиллои аҳмари мурассаъ ба явоқиту дурар, ки ҳар рӯз аз айвон ба майдон мебуранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУРАФШОН** درافشان *ниг.* **дурфишон.**

**ДУРАХШ** درخش **1.** дурахшонӣ, тобиш; фурӯғ, равшанӣ.

Рӯзе дурахши теғи ту бар оташ ӯфтод,
Оташ зи бим гашт ба санг-андарун ниҳон. *Фаррухӣ*

**2.** барқ, чахмоқ, оташак, чароғак.

Дурахш ар нахандад ба вақти баҳор,
Ҳамоно нагирьяд чунин абр зор. *Рӯдакӣ*

Ақли ҷузвӣ ҳамчу барқ асту дурахш,
Дар дурахше кай тавон шуд сӯи Вахш? *Румӣ*

**ДУРАХШИДАН** درخشیدن тобидан, партав афкандан, рӯшноӣ додан.

Барқе аз манзили Лайлӣ бидурахшид саҳар,
Ваҳ, ки бо хирмани Маҷнуни дилафгор чӣ кард! *Ҳофиз*

**ДУРАХШОН** درخشان тобон, рахшон; равшан; ҳувайдо.

Суворе фиристам ба наздики ту,
Дурахшон кунам рои торики ту. *Фирдавсӣ*

Анвори беҳҷат аз ҷабини мубинаш дурахшон... . *Восифӣ*

Дур аз ту сияҳ буд шаби тори Ҳилолӣ,
Эй моҳ, ту хуршеди дурахшони кӣ будӣ? *Ҳилолӣ*

**ДУРБИН** دوربین **1.** соҳиби қобилияти аз масофаи дур диддани чизҳо, тезбин, тезчашм.

Чунин гуфт пеши заған каргасе,
Ки набвад зи ман дурбинтар касе. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* дурандеш, мулоҳизакор.

Насиҳат шунав: Мардуми дурбин
Накоранд дар ҳеҷ дил тухми кин. *Саъдӣ*

Нуктаи хуш гуфтааст он дурбин,
Адл дорад мулкро қоим, на дин. *Ҷомӣ*

**ДУРБОР** دربار *ниг.* **дурафшон;** ◇ **чашми дурбор** *кинояаз* дидаи ашкрез, чашми гирьён.

Бори миннат мениҳад беҳуда бар гулзор абр,
Равнақи ин бӯстон аз чашми дурбори ман аст. *Махфӣ*

**ДУРБОРӢ** درباری дурафшонӣ, марворидафшонӣ.

Ба озодии сарви симинбарат,
Ба дурбории лаъли пурҷавҳарат. *Хоҷу*

◇ **дурбории чашм** *кинояаз* ашкрезӣ, гиристан.

Зи дурбории чашм, Хисрав, маранҷ,
Ки худ ошиқонро ҳамин зевар аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУРБОШ** دورباش *таър.* найзаи душоха, ки шотирҳо ва пешхизматҳо ба даст гирифта, пеш-пеши подшоҳ рафта «дур бош» гуён роҳ мекушоданд.

Дурбошу найзаву шамшерҳо,
Ки биларзанд аз маҳобат шерҳо... *Румӣ*

Ғиёсуддин ... писари меҳтари худро ... чатр ва дурбош дода, дар балдаи Уда гузошта, худ ба ҷониби дорулмулки Деҳлӣ муроҷаат фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**дурбош хӯрдан** аз зарбаи найзаи дурбош захмдор шудан.

Баровард аз ҷигар оҳе чунон сард,
Ки гуфтӣ дурбоше дар ҷигар хард. *Низомӣ*

**ДУРГАР** درگر *шакли кӯтоҳшудаи* **дурудгар.**

Бифармуд, то дургарон оваранд,
Сарафроз чӯби гарон оваранд. *Фирдавсӣ*

**ДУРД||ДУРДА||ДУРДӢ** درد || درده || دردی **1.** таҳнишини шароб ва ё дигар чизҳои моеъ; лой, ғаш(-и шароб).

Соф буд омехта ба дурди май,
Бар сари хум рафту чудо шуд зи дурд. *Рӯдакӣ*

Девонае буд, ки ӯро лойхӯр гуфтандӣ ва аз маъно холӣ набуд, ҳамвора дар шаробхона дурдаи шароб ҷамъ кардӣ ва дар гулханҳо таҷаррӯъ намудӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Маро аз дурдии май дарду доғи ӯ нарафт аз дил,
Ки натвон чеҳраи хуршеду маҳ андудан аз гилҳо. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* шароби тира, шароби нософ.

Кард аз ғаму дард дасту по гум,
Дурде нӯшид з-аввали хум. *Ҷомӣ*

**дурд кашидан** май кашидан; май нӯшидан.

Ҳофизам дар маҳфиле, дурде кашам дар маҷлисе,
Бингар ин шӯхӣ, ки чун бо халқ сӯҳбат мекунам. *Ҳофиз*

**ДУРДАСТ** دوردست **1.** дур; бисьёр дур; дастнорас.

Хоразмшоҳ гуфт: Худованд дурдаст афтода буд ва дер мерасид ва шуғли бисьёр дошт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

В-ар равад бе ту сафар ӯ дурдаст,
Деви бад ҳамроҳу ҳамсуфра(и) вай аст. *Румӣ*

**аз дурдаст** аз ҷои дур.

Гар ояд харидоре аз дурдаст,
Ки бо кони гавҳар шавад ҳамнишаст... *Низомӣ*

**2.** *ба шакли ҷамъ* **дурдастон** дурафтодагон; касони дигар.

Дурдастонро ба эҳсон ёд кардан ҳиммат аст,
Варна ҳар нахле ба пои худ самар меафканад. *Соиб*

**ДУРДИКАШ** دردی‌کش *ниг.* **дурдкаш.**

**ДУРДИНӮШ** دردی‌نوش майхораи майзада, боданӯши гузаро.

Сӯфӣ аз ҳафтӯм фалак чун медиҳад ҳар дам хабар,
Пеш аз ӯ чун ринди дурдинӯш бинад моҳи нав. *Дарвеши Деҳақӣ*

**ДУРДИОМЕЗ||ДУРДОМЕЗ** دردی‌آمیز || دردآمیز бо дурд омехта, ғайри соф, ғашнок, лойолуд (сифати май).

Май аввал ҷом софихез бошад,
Ба охир ҷом дурдомез бошад. *Низомӣ*

Маҷӯй айши хуш аз даври божгуни сипеҳр,
Ки софи ин сари хум ҷумла дурдиомез аст. *Ҳофиз*

**ДУРДИХОР** دردی‌خوار *ниг.* **дурдинӯш.**

Ё раб, инсофе бидеҳ он шайхи даъводорро,
То ба хорӣ нангарад риндони дурдихорро. *Ҷомӣ*

**ДУРДКАШ||ДУРДИКАШ** دردکش || دردی‌کش *ниг.* **дурдинӯш.**

Бар дари майкада дурдикашу расво будан
Беҳ аз он аст, ки дар савмаа тарсо будан. *Исмат*

Дило, ба майкадаҳо рӯзу шаб гадоӣ кун,
Бувад ки дурдкашон ҷуръае ба мо бахшанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ДУРДОЛУДА** دردآلوده *ниг.* **дурдиомез.**

Чархи фирӯза, ки бинӣ зи шафақ гулгунаш,
Дурдолуда сафолест зи хумхонаи мо. *Ҷомӣ*

**ДУРДОМЕЗ** دردآمیز *ниг.* **дурдиомез.**

**ДУРДОНА** دردانه **1.** як дона дур; дурри якто.

Ишқ дурдонасту ман ғаввосу дарьё майкада,
Сар фурӯ бурдам дар он ҷо, то куҷо сар бар кунам. *Ҳофиз*

Дар мадҳи хасон чаро хурӯшам,
Дурдона ба хас чаро фурӯшам? *Ҳилолӣ*

**2.** *киноя аз* азиз, нури дида.

Снёсат бин, ки мекарданд аз реш
На бо бегона, бо дурдонаи хеш. *Низомӣ*

◇ **дурдона суфтан** *киноя аз* шеъри мавзун гуфтан.

Ваҳ, ки дурдонае чунин нозук
Дар шаби тор суфтанам ҳавас аст. *Ҳофиз*

**ДУРДОШОМ** دردآشام *ниг.* **дурдинӯш.**

Ман, ки хидмат кардаам риндони дурдошомро,
Кай шуморам пухта вазъи зоҳидони хомро? *Ҷомӣ*

Ринди дурдошоми ман то соф созад бодаро,
Мекашад аз зери поям домани саҷҷодаро. *Заҳири Форьёбӣ*

**ДУРДХОР||ДУРДХОРА** دردخوار || دردخواره *ниг.* **дурдинӯш.**

Сархушам аз дурди дард, ар софии айшу тараб
Баҳри чун ман дурдхоре нест, гӯ ҳаргиз мабош! *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУРДӢ** دردی *ниг.* **дурд.**

**ДУРОҲА** دوراهه дорои ду роҳ; ◇ **ин дуроҳаи озу ниёз** *киноя аз* дуньё.

Аз ҷумлаи рафтагони ин роҳи дароз
Бозомадае ку, ки хабар пурсам боз?!
Зинҳор, дар ин дуроҳаи озу ниёз
Чизе нагузорӣ, ки намеоӣ боз. *Хайём*

**ин дуроҳа манзил** *киноя аз* дуньё.

Фурсат шумор сӯҳбат, к-аз ин дуроҳа манзил
Чун бигзарем, дигар натавон ба ҳам расидан. *Ҳофиз*

**ДУРР** *а.* در *ниг.* **дур** III.

**ДУРРА** I *а.* دره *муаннаси* **дурр.**

**ДУРРА** II ||**ДИРРА** *а.* دره *тавр.* тасмаи чармии махсус, ки мӯҳтасиб бо он гунаҳгоронро мезад, тозиёна, дарра.

Ӯро сад дурра бизад ва ҳеҷ муҳобо накард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мӯҳтасиби манъ шавад зинҳор,
То нахӯрӣ дурраи иблисвор. *Низомӣ*

**ДУРРАТУТТОҶ** *а.* درةالتاج дурри гаронбаҳо, ки ба тоҷ менишонанд.

Навбари боғи ҳафт чархи куҳан,
Дурратуттоҷи иқди тоҷи сухан. *Низомӣ*

**ДУРРОА** *а.* دراعه **1.** як навъ либоси ҷангӣ.

Нахуст аз ҷавоҳир даромад ба кор,
Зи дурроаву диръи гавҳарнигор. *Низомӣ*

**2.** либоси рӯпӯши сӯфиёну шайхон.

Ӯ бо фӯтаи фароху бузург пеш омад, чунонки дар билоди араб расм аст ва ба аҷам дурроа мегӯянд. *Носири Хисрав*

Ба одамӣ натавон гуфт монад ин ҳайвон,
Магар дурроаву дастору нақши берунаш. *Саъдӣ*

**ДУРРОЧ** *а.* دراج паррандае аз ҷинси кабк, ки гӯшти лазиз дорад.

Зи теҳуву дурроҷу кабку тазарв
Наёбӣ тиҳӣ сояи беду сарв. *Низомӣ*

Қумрию дурроҷ ба дастон шуда,
Бӯи гулам раҳбари бустон шуда. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУРУБ** *а.* دروب ҷ. **дарб.**

Аҳли шаҳр... розӣ шуда, мафотиҳи дуруб таслим намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУРУГАР** دروگر *ниг.* **дурӯгар.**

**ДУРУД** I درود: **кишту дуруд** коридан ва дарав кардан, зироаткорӣ.

То зиндаам, маро нест ҷуз мадҳ дигар кор,
Кишту дурудам ин аст, хирман ҳамину шудгор. *Рӯдакӣ*

Чу дар дона бошад таманнои суд,
Кадевар дароянд ба кишту дуруд. *Низомӣ*

**ДУРУД** II درود **1.** дуо, ниёиш, ибодат.

Чунин дод посух, ки эй моҳчеҳр,
Дурудат зи ман, офарин аз сипеҳр! *Фирдавсӣ*

**дуруд дамидан** дуо хондан.

Бар турбати ӯ бидам дуруде,
Бар мурдаи ман махон суруде. *Шоҳин*

**2.** раҳмат, лутфу марҳамат (аз худо).

Аз ҳар кулӯхе ва санге овозе шуниди, ки дуруди худой бар ту бод. *«Таърихи Табарӣ»*

**3.** таҳсин, мадҳ, сано, салом; **дуруд гуфтан** (*ё* **кардан**) а) дуо кардан, дуои нек кардан.

Дар ҳар қадаме суруд мегуфт,
Бар рӯҳи санам дуруд мегуфт. *Шоҳин*

б) салом гуфтан, таҳният гуфтан.

Бигуфто фаровон дуруду салом
Ба ҷони ту ҳар дам аз ин пирмом. *Савдо*

**дуруду паём додан** салому хабар расонидан.

Фиристод наздики Дастони Сом,
Басе дод бо ӯ дуруду паём. *Фирдавсӣ*

**дуруд расондан** (*ё* **фиристодан**) салом расондан.

Дуруде зи ман сӯи Пирон расон,
Бигӯяш, ки гетӣ дигар шуд ба сон. *Фирдавсӣ*

Дуруди ман бар Яҳё бод! Дуруди ман ба фарзандон расонед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ДУРУДАН** درودن *ниг.* **даравидан.**

**ДУРУДГАР** درودگر *ниг.* **дурӯдгар.**

**ДУРУДГАРӢ** درودگری *ниг.* **дурӯдгарӣ.**

**ДУРУСТ** I درست **1.** тамом, комил, бутун; **дуруст кардан** сохтан; таъмир кардан, бенуқсон гардонидан.

Он девори кӯҳна бияфканд ва аз нав дуруст боз кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** саҳеҳ, рост; ҳақ, савоб.

Зи оғоз бояд, ки донӣ дуруст
Сари мояи гавҳарон аз нахуст. *Фирдавсӣ*

Сухан дуруст бигӯям, наметавонам дид,
Ки май хӯранд ҳарифону ман назора кунам. *Ҳофиз*

**дуруст омадан** рост баромадан; мувофиқи ҳақиқат будан.

Қавли ҳукамо дуруст омад, ки гуфтаанд: Дӯстон дар зиндон ба кор оянд. *Саъдӣ*

**3.** солим, сиҳҳат.

Чаҳор чиз мар-озодаро зи ғам бихарад:
Тани дурусту хӯи неку номи неку хирад. *Рӯдакӣ*

Маъқулоти қавӣ ақлро дурусттар кунад, қавитар кунад. *Ибни Сино*

Надонад касе, к-он сипаҳбуд куҷост,
Дуруст аст ё дар дами аждаҳост. *Фирдавсӣ*

**ДУРУСТ** II درست динор, ашрафӣ, сиккаи тилло; симу зар, тиллову нуқра.

Шунидам, ки ринде ҷигартофта
Дурусте куҳан дошт навьёфта. *Низомӣ*

Амир Тағоншоҳ бад-ин дубайтӣ чунон ба нишот омад ва хуштабъ гашт, ки бар чашмҳои Азрақӣ бӯса дод ва зар хост понсад динор ва дар даҳони ӯ мекард, то як дуруст монда буд. *Низомии Арӯзӣ*

**ДУРУСТПАЙМОН** درست‌پیمان ба ваъдаи худ содиқ, аз қавли худ нагарданда, дар паймони худ устувор.

Агар рафиқи шафиқӣ, дурустпаймон бош!
Ҳарифи ҳуҷраву гармобаву гулистон бош! *Ҳофиз*

Бар хок равам дурустпаймон,
В-аз кардаи худ шавӣ пушаймон! *Ҷомӣ*

**ДУРУСТӢ** درستی **1.** тамомӣ, комил будан.

Дурустӣ зи минову соғар хуш аст,
Шикастан зи асбоби дигар хуш аст. *Бедил*

Нагардад ҷамъ ҳаргиз ишқ бо нанг,
Куҷо дорад дурустӣ шиша аз санг?! *Ҳозиқ*

**2.** ростӣ, ҳақиқат; дурусткорӣ ва дурустқавлӣ.

Дурушт аст посух ва лекин дуруст,
Дурустӣ дуруштӣ намояд нахуст. *Абӯшакури Балхӣ*

Дурустӣ хост аз пирони он дайр,
Ки буданд огаҳ аз чархи куҳансайр. *Низомӣ*

**3.** солимӣ, саломатӣ, сиҳатӣ, тандурустӣ.

Ва мисоли «кайфият» — дурустӣ ва беморӣ ва порсоӣ... *Ибни Сино*

**ДУРУШТ** درشت **1.** дағал, сахт, нософ, нохуш, нофорам.

Панҷаи шери жаёнро аз хори дурушти хорпушт чӣ зиён? *Ҷомӣ*

Қамарбандашон ресмони дурушт,
Кулаҳхӯдҳо косаи сангпушт. *Сайидо*

**2.** ноҳамвор, пасту баланд.

Фитода дар он паҳндашти дурушт
Сари нотарошида чун хорпушт. *Ҳотифӣ*

**3.** тануманд, бузургҷусса, қавиҳайкал; дабардӯққӣ, бесулуқай.

Дуруште, ки чун панҷаро гарм кард,
Ба афшурдан алмосро нарм кард. *Низомӣ*

Дил талаб аз мард, на андому пушт,
Боз сабук бошаду лаклак дурушт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** *маҷ.* сахтгир, бераҳм.

Дуруштам ба чанголу сахтам ба зӯр,
Ба хомӣ дарам паҳлуи наррагӯр. *Низомӣ*

Ме ниҳон гардад сари он хорпушт
Дам ба дам аз бими сайёди дурушт. *Румӣ*

**ДУРУШТХӮЙ** درشت خوی бадхулқ, зиштхӯй; дағал.

Сухан ба лутфу карам бо дуруштхӯй магӯй,
Ки зангхӯрда нагардад магар ба сӯҳон пок. *Саъдӣ*

**ДУРУШТӢ** درشتی 1. ноҳамворӣ; сахтӣ, дағалӣ.

Ба хорпушт нигаҳ кун, ки аз дуруштии мӯй
Ба пӯсти ӯ накунад тамъ пӯстинпирой. *Кисоӣ*

2. калонҷуссагӣ, ғафсӣ, фарбеҳӣ.

Эй, ки шахси манат ҳақир намуд,
То дуруштӣ ҳунар напиндорӣ. *Саъдӣ*

3. муомилаи дағал, бадмуомилагӣ; тундхӯӣ; сахтгирӣ.

Мутарҷим ба элчӣ бисьёр дуруштӣ ва итоб овард, ки ман бо ту чӣ таъин кардам ва ту чӣ гуфтӣ! *Аҳмади Дониш*

Гар аз ҳокимон сахт ояд сухун,
Ту бар зердастон дуруштӣ макун! *Саъдӣ*

**ДУРФИШОН||ДУРАФШОН** درفشان || درافشان 1. дурпош, марворидрез; 2. *маҷ.* гӯяндаи сухани мавзун; саногӯй.

Шавам бар дирамрези худ дурфишон,
Кунам саркашӣ, лек бо саркашон. *Низомӣ*

◇ **абри дурафшон** *киноя аз* абри боронӣ, абри бороновар.

Нагунсар шоххои сабза, гӯӣ дур ҳамеҷунбад,
Зи бас к-абри дурафшон лӯълӯи ғалтон ҳамеборад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сухани дурфишон** *киноя аз* сухани мавзун.

Ману сафинаи Ҳофиз, ки ҷуз дар ин дарьё
Бизоати сухани дурфишон намебинам. *Ҳофиз*

**ДУРӢ** دوری 1. дур будан, баидӣ; *муқобили* **наздикӣ.**

Маро аз тарфи кӯят шиквае дар дил намебошад,
Ғуборамро назар бар дурии манзил намебошад. *Сайидо*

2. ҷудоӣ, фироқ.

Душворни интизору дурӣ
Саҳл аст, агар бувад сабурӣ. *Ҳилолӣ*

Наям ба кӯи ту, эй нозанин, ғариб, ки ман
Ба дурии ту ғарибам, агарчи дар ватанам. *Шоҳин*

**дурӣ гузидан (ё кардан)** канора гирифтан, дур шудан.

Омад аз парда ба маҷлис, арақаш пок кунед,
То нагӯянд ҳарифон, ки чаро дурӣ кард? *Ҳофиз*

Аз ин доми бе дона дурӣ гузин,
Сари хештан ҷои дона мабин! *Шоҳин*

**дурӣ додан** ҷудо кардан, дур кардан.

Маро дурӣ диҳад аз ту бадомӯз,
Ки шогирдони ту бошанд бадрӯз. *Фахриддини Гурганӣ*

**дурӣ кардан** *ниг.* **дурӣ гузидан.**

**ДУРӮ(Й)** دورو(ی) 1. касе, ки мувофиқи гуфтораш амал намекунад, дурӯя, мунофиқ; *муқобили* **якрӯ(й)** 1.

Якдилу якҷиҳату якрӯ бош,
В-аз дурӯёни ҷаҳон як сӯ бош! *Ҷомӣ*

Ба рози хеш натвон сохтан маҳрам дурӯёнро,
Нигаҳ дор аз забони шона, эй машшота, кокулро! *Сайидо*

2. *киноя аз* гули раъно, ки як рӯи барги он зард ва рӯи дигараш сурх аст.

Ҳазорон сифат гул дамида зи санг,
Зи садбаргу дурӯю аз ҳафтранг. *Асадӣ*

**ДУРӮГАР||ДУРУГАР** دروگر *шакли кӯтоҳшудаи* **дурӯдгар||дурудгар.**

Идрису Ҷам муҳандис, Мусову Хизр банно,
Рӯҳи малак мураввиқ, Нӯҳи фалак дурӯгар. *Хоқонӣ*

Он дуругар рӯй оварда ба чӯб,
Бар умеди хидмати маҳрӯи хуб. *Румӣ*

**ДУРӮДГАР||ДУРУДГАР** درودگر дуредгар, наҷҷор, устои чӯбтарош, харрот.

Дурӯдгарон ва наққошонро фармуд, ки сол то сол бутон тарошидандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ДУРӮДГАРӢ||ДУРУДГАРӢ** درودگری амали дуредгар, наҷҷорӣ; чӯбтарошӣ, харротӣ.

Нӯҳро дурӯдгарӣ биёмӯхт ва Нӯҳ аз он чӯб киштии бузург бисохт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ДУРӮЯ** دورویه 1. дутарафа, дуҷониба; дудама.

Ту масту камингарон зи ҳар сӯ
Бо теғи дурӯянд якрӯ...
Бардошт дурӯя табл овоз,
В-аз рӯи алам дирафш шуд боз. *Шоҳин*

2. муқобили якдигар, рӯ ба рӯ.

Дурӯяситоданд бар ҷои ҷанг,
Намуданд бар пешдастӣ даранг. *Низомӣ*

Дурӯя то ба зиндон истоданд,
Таҷаммулҳои худро арза доданд. *Ҷомӣ*

**ДУРӮҒ** دروغ сухани норост, гапи аз ҳақиқат ва савоб дур, кизб; *муқобили* **рост** 3.

Дурӯғи маслиҳатомез беҳ аз рости фитнаангез. *Саъдӣ*

Ҳайф аст агарчи кизб равад бар забони ту,
Аз ваъдаи дурӯғ даме шод кун маро. *Соиб*

**дурӯғ гуфтан** беҳуда гуфтан; лоф задан; фиреб додан.

Безорам аз ин дурӯғ гуфтан,
В-ин гавҳари бефурӯғ суфтан! *Ҳилолӣ*

◇ **дурӯғ озмудан** дурӯғ ба кор бурдан, дурӯғ гуфтан.

Дурӯғ озмудан зи бечорагист,
Нагӯяд киро дар ҳунар борагист. *Асадӣ*

**аз дурӯғ рост кардан** ба таври сунъӣ сохтан.

Лаъл, ки он рост кунанд аз дурӯғ,
Қадр надорад, ки надорад фурӯғ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУРӮҒГӮ(Й)** دروغ گو(ی) касе ки бар хилофи ҳақиқат сухан мегӯяд; гӯяндаи сухани норост, каззоб; *муқобили* **ростгӯ(й).**

Пайғоми лаъли ёр набуд аз рақиб рост,
Ҳар ҷо дурӯғгӯй бувад, душмани худост. *Мушфиқӣ*

**ДУРӮҒЗАН** دروغ زن *ниг.* **дурӯғгӯ(й).**

Ин мардак маро ба таъриз дурӯғзан хонд. *«Таърихи Систон»*

Ту ки дар банди хештан бошӣ,
Ишқбозе дурӯғзан бошӣ. *Саъдӣ*

**ДУРҶ** *а.* درج сандуқчае, ки дар он ҷавоҳирот ва зару зевар нигоҳ медоранд, ҳуққа.

Аз назари дарвешон ғоиб шуд, ба бурҷе бирафт ва дурҷе ба зар дид. *Саъдӣ*

Агар дурҷӣ, гиромӣ гавҳарат ку?
В-агар бурҷӣ, ҳумоюн ахтарат ку? *Нозим*

◇ **дурҷи абирафшон** *киноя аз* даҳони хушбӯй, даҳони маҳбуба.

Таблаи атри гулу дурҷи абирафшонаш
Файзи як шамма зи бӯи хуши аттори ман аст. *Ҳофиз*

**дурҷи ақиқ** (**ё гавҳар, дур**) *киноя аз* даҳони маъшуқа.

Бӯса бар дурҷи ақиқи ту ҳалол аст маро,
Ки ба афсуни ҷафо аҳду вафо нашкастам. *Ҳофиз*

Дар табассум то зи дурҷи дур кушода қуфли лаъл
Қимати ёқут нархи гавҳар арзон сохта. *Исмат*

Ба таъбири он хоби фаррухасар,
Фурӯ рехт аз дурҷи гавҳар шакар. *Шоҳин*

**дурҷи ёқут** а) сандуқчаи ёқут; б) *киноя аз* лабу даҳони маҳбуба.

Дурҷи ёқут аст ё оби ҳаёт,
Ё ниҳон дар лаъли майгун дурри ноб? *Камоли Хуҷандӣ*

**дурҷи синаро ганҷи гуҳар сохтан** *киноя аз* ҷой додани суханҳои неку марғуб дар дил.

Ҳар нукта, к-ояд аз лабу дандон, чу гавҳар аст,
Хуш он, ки сохт ганҷи гуҳар дурҷи синаро. *Ҷомӣ*

**ДУСАР** دوسر ҷондоре, ки дорои ду сар аст; **деви дусар** деви афсонавие, ки гӯё ду сар доштааст.

Ҳар к-ӯ ба шумо тани гузин аст,
Чӣ деви дусар, чӣ ҳури ин аст. *Шоҳин*

**ДУСУМ** *а.* دسوم *ҷ.* **дасам.**

Чандон шикор афкананд, ки килоб ва давоб муддатҳо аз луҳум ва дусуми онҳо интифоъ гирифтанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ДУТО||ДУТОҲ** دوتا || دوتاه хам, хамида; **зулфи дуто** зулфи пурхаму шикан, гесӯи пурпечу тоб.

Кас нест, ки афтодаи он зулфи дуто нест,
Дар раҳ гузаре нест, ки доме зи бало нест. *Ҳофиз*

**дуто гаштан** (**ё шудан**) қат шудан, хам шудан.

Фурӯ гуфт пайғомҳои дурушт,
К-аз ӯ сарвбунро дуто гашт пушт. *Низомӣ*

**дуто кардан** а) ду қисм кардан; б) хам кардан.

Эй шикамы хира, ба ноне бисоз,
То накунӣ пушт ба хизмат дуто. *Саъдӣ*

**дуто шудан** *ниг.* **дуто гаштан; хештанро дуто кардан** хам шудан; таъзим кардан.

Чу ӯро бубинед бар тахту гоҳ,
Кунед он замон хештанро дутоҳ. *Дақиқӣ*

**ДУТӮ** دوتو **1.** *ниг.* **дуто.**

В-он дигар гуфт, к-он хами абрӯ
Сохт пуштам зи бори ишқ дутӯ. *Ҷомӣ*

Аз он дам чархро қомат дутӯ шуд,
Ки оҳи ман гиребонгири ӯ шуд. *Биноӣ*

**2.** дучандон, ду бор.

Имтиҳон кун фақрро рӯзе ду ту,
То ба фақр-андар ғино бинӣ дутӯ. *Румӣ*

**дутӯ кардан** ба ду қисмат кардан, ба ду қисм ҷудо кардан.

Аёз зулф дутӯ кард ва тақдир бигирифт ва фармон ба ҷой овард ва ҳар ду сари зулфи хешро пеши Маҳмуд ниҳод. *Низомии Арӯзӣ*

**ДУХН** *а.* دخن арзан.

**ДУХНА** *а.* دخنه доруи хушбӯй, ки дар хона дуд медиҳанд, хушбӯй.

**ДУХНАТУННАВМ** *а.* دخنة النوم дуди хобовар.

Духнатуннавм чунон аст, ки чун бад-ин духна табхир кунанд, ҳар кӣ дар он маҷлис бошад, филҳол дар хоб равад. «*Илми симиё*»

**ДУХОН** *а.* دخان дуд.

Андар духони оташи ғам душманат бисӯхт,
Пинҳон чунон ки вақти так андар ғубор аст. *Ломеӣ*

Бигзашт ёри саркашам, бигзошт айши нохушам,
Чун миҷмаре пуроташам, к-аз сар духонам меравад. *Саъдӣ*

**духони мӯҳтариқ** дуди сӯзанда.

Абри тира духони мӯҳтариқ аст,
Бар чунин нукта ақл муттафиқ аст. *Низомӣ*

◇ **духони анбарин** *киноя аз* зулфи мушкин.

Бунафша аз дили оташ бирун наёмадааст,
Чӣ сон зи рӯи ту ин анбарин духон бархост. *Соиб*

**ДУХТ** دخت *шакли кӯтоҳшудаи* **духтар.**

Гадое, ки аз подшаҳ хост духт,
Қафо хӯрду савдои беҳуда пухт. *Саъдӣ*

Духташ, ки миёни халқ шӯҳраст,
Дар ҳусн фузун зи Моҳу Зӯҳраст. *Шоҳин*

**ДУХТАНДАР** دختندر *ниг.* **духтарандар.**

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони кинаҷӯй,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро. *Рӯдакӣ*

**ДУХТАР** دختر фарзанди модинаи инсон, бинт; дӯшиза, бокира.

Кунун духтарат бас, ки бошад маро,
Набояд ҷуз ӯ кас, ки бошад маро. *Фирдавсӣ*

◇ **духтари гулчеҳри раз** *киноя аз* шароб.

Ба ними шаб агарат офтоб мебояд,
Зи рӯи духтари гулчеҳри раз ниқоб андоз! *Ҳофиз*

**духтарони Наъш** галаситораи Банотуннаъш, Ҳафт Додарон.

Раҳим бар модарони даҳр баста,
Зи файзи духтарони Наъш раста. *Низомӣ*

**духтари офтоб** *киноя аз* шароб.

Духтари офтоб деҳ дар тутуқи синеҳргун,
Гашта ба Зӯҳраи фалак ҳомила ӯ ба духтарӣ. *Хоқонӣ*

**духтари раз** а) *киноя аз* ангур, бинтулинаб.

Духтари раз, ки ту бар торами токаш дидӣ,
Муддате шуд, ки бар оvанг сараш дар канаб аст. *Анварӣ*

б) шароби ангурӣ; шароб.

Бирасон бандагии духтари раз, гӯ, ба дар ой,
Ки даму ҳиммати мо кард зи банд озодат. *Ҳофиз*

**духтари хона** духтари ҳанӯз ба шавҳар нарафта, ки дар хонаи падар мебошад.

Ба раҳ-бар яке духтари хона буд,
Ба меъҷар ғубор аз падар мезидуд. *Саъдӣ*

**ДУХТАРАНДАР** دخترانذر духтаре, ки падар ё модараш дигар аст, духтари ўгай.

**ДУХУЛ** *а.* دخول дохил шудан, даромадан; *муқобили* **хуруҷ** 1.

Фармуд иҷозати духулаш,
Биншонд ба маснади қабулаш. *Ҷомӣ*

**духул кардан** дохил шудан, даромадан.

Хоҷа Алӣ Муайид субҳгоҳӣ, ки дарвозаи Сабзавор кушоданд, ба Сабзавор духул кард. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ДУЧАНД||ДУЧАНДОН** دوچند || دوچندان ду баробар, музоаф.

Ҳаргиз набошад маҳ нимаи ту,
Гар худ ба хубӣ гардад дучандон. *Ҷомӣ*
Шаҳаншаҳ зи ҳарфаш чунон гашт шод,
Ки бозаш дучандони аввал бидод. *Шоҳин*

**ДУЧОР** دچار рў ба рў; **дучор гардидан** (*ё* **шудан**) ногоҳ, ба ғайри қасду нийят рў ба рў омадани ду кас; вохўрдан, тасодуф намудан, рост омадан бо ҳам.

Шўхи сеторӣ маро ҳар рўз мегардад дучор,
Лек меояд ба сўи хонаам шабҳои тор. *Сайидо*

Аз таҷаббур ва такаббури ў касе бад-ў дучор натавонад шуд. *Аҳмади Дониш*

**ДУШАНБА** دوشنبه рўзе, ки пас аз якшанбе меояд ва рўзи сейўми ҳафта ҳисоб мешуд.

Аз Бухоро ба шаҳри Хоразм рафтанд ва то душанбаи дигар кор рост карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ДУШВОР||ДУШХОР** دشوار || دشخوار **1.** мушкил, саъб; *муқобили* **осон** 1.

Гар осонӣ ҳамебоядт фардо,
Бигир аз баҳри дуньё кори душхор. *Носири Хисрав*

Ва эшон андар биёбон таом ва алаф намеёфтанд ва он соли қаҳтӣ буд ва кор бар эшон душвор шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз роҳи шариат, ки он бар ҷамоате душхор аст, эъроз намуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *нохуш, ногувор; сахт, дағал.*

Сухан ҳар чӣ бар банда душвортар,
Дилаш хастатар з-ону тан зортар. *Фирдавсӣ*

**душвор гирифтан** сахт гирифтан, сахтгирӣ кардан; дуруштӣ ба кор бурдан; бераҳмӣ кардан нисбат ба касе.

Чунин гуфт Баҳромшаҳ бо вазир,
Ки душхор бо зердастон магир. *Саъдӣ*
Чу бо дўст душвор гирию танг,
Нахоҳад, ки бинад туро нақшу ранг. *Саъдӣ*

**душвор гуфтан** сухани ногувор гуфтан; сахт гап задан, гапи дағал гуфтан.

Ситоише, ки сабук бошаду хушу осон,
Гарон зи баҳри чӣ гўянду нохушу душхор. *Муиззӣ*
Бо мардуми саҳлгўй душвор магўй,
Бо он ки дари сулҳ занад, ҷанг маҷўй! *Саъдӣ*

**душвор омадан** гарон омадан, нохуш омадан, писанд наомадан.

Маликро ин сухан душвор омад, фармуд, то мусораат кунанд. *Саъдӣ*

**3.** *ба шакли ҷамъ* **душворҳо** мушкилот, сахтиҳо.

Гарчи аз ҳиҷрони ў душвор гардад кори ман,
Васли ў бар ман ҳама д у ш в о р ҳ о осон кунад. *Муиззӣ*

◇ **душвор ҷон додан** *кинояи аз* бо азобу машаққати зиёде мурдан.

Таъна мазан, ки Хисрав, душвор медиҳӣ ҷон,
Чун ҷони дардмандон осон бурун наёмад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДУШВОРХОР** دشوارخوار чизе, ки хўрданаш душвор аст, ногувор.

Ҷоми ҷафо бошад душворхор,
Чун зи кафи дўст расад, хуш бувад. *Шамси Табрезӣ*

**ДУШВОРЬЁБ** دشواریاب чизе, ки ёфтанаш душвор аст, ноёб.

Хор дар по шуд чунин душворьёб,
Хор дар дил чун бувад, водеҳ ҷавоб! *Румӣ*

**ДУШВОРӢ** دشواری мушкилӣ, сахтӣ, азобу машаққат; *муқобили* **осонӣ** 1.

Моҷарои дўш мепурсӣ, ки шаб чун буд ҳол,
Эй сарат гардам, чӣ мепурсӣ, ба душворӣ гузашт! *Хисрави Деҳлавӣ*
Душворни интизору дурӣ
Саҳл аст, агар бувад сабурӣ. *Ҳилолӣ*

**ДУШМАН** دشمن **1.** хасм, адў, бадхох; мухолиф; *муқобили* **дўст** 1.

Қасе, *ки бо душмани ту дўст бувад, дўсти ту набувад.* *Ибни Сино*

Гоҳе, ки рў ба рўи шавад душмане маро,
Ёбам зи рўи ақли худ аз дасти вай амон. *Сайидо*

**душмани берунӣ** (*ё* **бурунӣ**) душмани хориҷӣ, хасми ғайри худӣ.

Ба ҳар душмане, к-он бурунӣ бувад,
В-агар душманиҳои хунӣ бувад... *Ҷомӣ*

**душмани ҷонӣ** душмани қаттол.

Ҳилолӣ, душман аст он моҳу ўро дўст медорам,
Муҳаббат бин, ки аз ҷон дўстам бо душмани ҷонӣ. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* рақиб; рақобаткунанда.

Ҷаври душман чӣ кунад, гар накашад толиби дўст,
Ганҷу мору гулу хору ғаму шодӣ баҳаманд. *Саъдӣ*
Дўст чун мехоҳадам расво, надорам чорае,
Мешавам расво, чӣ бок аз таънаи душман маро?! *Фузулӣ*

**душман ба шакар куштан** душманро бо мулоиматӣ ва чора мутеу мағлуб кардан.

Симкушон оташи зар куштаанд,
Душмани худро ба шакар куштаанд. *Низомӣ*

**ДУШМАНГАЗОӢ** دشمن گزائی ба ҳалокат расонидани хасм, душманкушӣ.

Зи душмангазоию хасмафканӣ
Кушода бар ў бозуи баҳманӣ. *Низомӣ*

**ДУШМАНГУДОЗ** دشمن‌گداز душманкуш, несту нобудкунандаи хасм.

Ҳофиз зи гирья сӯхт, бигӯ ҳолаш, эй сабо,
Бо шоҳи дӯстпарвари душмангудози ман. *Ҳофиз*

**ДУШМАНӢ** دشمنی хусумат, адоват, бадхоҳӣ; *муқобили* **дӯстӣ 1.**

Чун гӯсфанде сурати гург дидӣ, душманни вай бидонистӣ ва бидонистӣ, ки душманӣ андар ваҳм бувад. *Ибни Сино*

**ДУШНОМ||ДАШНОМ** دشنام сухани ҳақоратомез, хорӣ, фӯҳш, носазо.

Ба душноми зишту ба овози сахт
Ба тундӣ бишӯрид бо шӯрбахт. *Фирдавсӣ*

Зинҳор забон ба фӯҳш ва душном накушоӣ. *Авфӣ*

**душном додан** хорӣ кардан, ҳақорат кардан, носазо гуфтан.

Ҳама шаб дар ин ғусса то бомдод
Сақат гуфту нафрину душном дод. *Саъдӣ*

**ДУШОХА** دوشاخه **1.** ҳар чизе, ки ду шох ё ду тараф дорад; **2.** тавқи махсуси душоха, ки ба гардани гунаҳгорон мениҳодаанд.

Арклихон ... машоҳири давлати Булбунаро асир сохта, душохаҳо дар гардан андохт. *«Таърихи Фаришта»*

**ДУШХОР** دشخوار *ниг.* **душвор.**

**ДУЮК** *а.* دیوک *ҷ.* **дик.**

Бигирад азфори дуюк ва таъфин кунад, то вақте ки мунҳал гардад. *«Илми симиё»*

**ДУЮН** *а.* دیون *ҷ.* **дайн.**

Яке аз писарони худро ба ҷамъ овардани дуюн таайюн фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУӢ** دوئی **1.** дутагӣ; дутарафагӣ, дуҷиҳатӣ.

Гуфтам: Уғлута мадеҳ, ин чӣ дуӣ бошад, гуфт:
Дуии ақл, ки ҳам шоҳиду ҳам машҳуд аст. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* дурӯӣ, риё, тазвир.

То дуӣ боқӣ бувад, дурӣ бувад,
Ҷон асири доғи маҳҷурӣ бувад. *Ҷомӣ*

Зи ориф ҳамон буд бозаш ҷавоб,
Ки ҳаст аз дуӣ дар раҳат печу тоб. *Бедил*

**ДУҲАФТА** دوهفته чордаҳрӯза; **моҳи дуҳафта** моҳи пурра, бадр.

Мар-ӯро дид чун моҳи дуҳафта
Миёни укдаи ҳиҷрон нишаста. *Фахриддини Гургонӣ*

Сардафтари ҷумла духтаре буд,
Чун моҳи дуҳафта ахтаре буд. *Ҳилолӣ*

**ДУҲОТ** *а.* دهات *ҷ.* **доҳӣ.**

Маҳмуди Қирмонӣ, ки аз дуҳот, асҳоб ва мулозимони шайх Абӯисҳоқ ба мазиди рои савоб имтиёз дошт ... *«Равзат-ус-сафо»*

**ДУҲУЛ** دهل табл, нақора.

Дар маъракаи хавос ва авоми Машҳад ҷамъ буданд ва дуҳулу нақора мезаданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

◇ **дуҳул даридан** *кинояи аз* фош кардан; шармандаву расво кардан.

Сабо булбулонро дарида дуҳул,
Зи номаҳрамон рӯй пӯшида гул. *Низомӣ*

**дуҳул ба (ё дар) зери гилем задан** а) кори бағоят ошкорро пинҳон кардан; б) лофу даъвоҳои хушку холии хонагӣ задан, хонашери майдонғариб будан.

Дуҳул ба зери гилем, эй писар, нашояд зад,
Алам бизан чу далерон миёнаи саҳро! *Шамси Табрезӣ*

**дуҳул бар дари хештан задан** *кинояи аз* худро машҳур сохтан ва баландовоза кардан.

Чӣ донӣ, ки ман худ чӣ фан мезанам,
Дуҳул бар дари хештан мезанам. *Низомӣ*

**ДУҲУЛДАРИДА** دهل‌دریده *кинояи аз* расвошуда, шармандашуда.

Он шефтарои девдида,
Расвошудаи дуҳулдарида,
Азбаски занад зи ишқи ӯ дам,
Овозаи ӯ гирифт олам. *Ҷомӣ*

**ДУҲУЛЗАН** دهل‌زن таблзан, нақорачӣ.

Хурӯси ғунуда фурӯ кӯфт бол,
Дуҳулзан бизад бар табира давол. *Низомӣ*

**ДУҲУР** *а.* دهور *ҷ.* **даҳр.**

Бо вуҷуди он ки мекарданд доим хидматаш,
Таъна мезад бар мадори чарху даврони дуҳур. (1) *Фузулӣ*

**ДУҶО** *а.* دجا||دجی **1.** торикӣ; **2.** *маҷ.* кудурат; ғамгинӣ.

Баъд аз он гуфтанд, эй бобо, ба мо
Шоҳ пайғоме фиристод аз дуҷо. *Румӣ*

**ДУҶӮӢ** دوجوئی: **дуҷӯӣ кардан** дуӣ ҷустан; дар як ақида набудан.

Яке ҷӯю, Ҷомӣ, дуҷӯӣ макун,
Ба майдони ваҳдат дугӯӣ макун! *Ҷомӣ*

**ДӢ** دی рӯзи гузашта, дирӯз, дина.

Ин ҳама онанд, ки дӣ набуданд ва фардо нахоҳанд буд. *Низомии Арӯзӣ*

Медонед, ки дӣ гузашт ва боз наёяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ДӮЗА||ДӮЖА** دوزه||دوژه гиёҳест, ки меваи хордори он агар ба либос расад, сахт меҷаспад.

Ба дилҳо андаровезад ду зулфаш,
Чу дӯжа андаровезад ба домон. *Хаффоф*

**ДӮЗАНДА** دوزنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **дӯхтан; 2.** дарзӣ, хайёт.

**ДӮЗАНДАГӢ** دوزندگی амалу пешаи дӯзанда, хайётӣ.

Наёяд никӯкорӣ аз бадрагон,
Муҳол аст дӯзандагӣ аз сагон. *Саъдӣ*

**ДӮЗАХ** دوزخ *д.* ҷои гунаҳгорон дар он дунё, ҷаҳаннам, ки гуё пур аз оташ аст.

Ман ҳеҷ надонам, ки маро он ки сиришт,
Аз аҳли биҳишт кард ё дӯзахи зишт.
Ҷомею бутею барбате бар лаби кишт —
Ин ҳар се маро нақду туро насья биҳишт. *Хайём*

**ДӮЗАХӢ** دوزخی мансуб ба дӯзах; ҷаҳаннамӣ, аҳли дӯзах.

Ҳурони биҳиштиро дӯзах бувад аъроф,
Аз дӯзахиён пурс, ки аъроф биҳишт аст. *Саъдӣ*

**ДӮКОН** دوکان *ниг.* **дуккон.**

**ДӮЛ I** دول **1.** *ниг.* **далв** 1.

Боз Дупайкару Тарозуву Дӯл
Аз ҳаво ёфт баҳра, беш мамӯл! *Саноӣ*

**2.** зарфи чӯбини чоркунчаи махрутишакл, ки дар поёнаш сӯрохе дорад ва аз он ғалла ба як қарор ба сӯрохи санги осиё мерезад.

Чун ликликест килкат бар осиёи маънӣ,
Тоҳун зи об гардад, н-аз ликлики муайян,
З-он ликлик, эй бародар, гандум зи дӯл биҷҳад,
Дар осиё дарафтад маънӣ зиҳӣ мубайян. *Румӣ*

**ДӮЛ II** دول маккор, ҳилагар; шаттоҳ, беҳаё.

Карда аз қуфли зулф марғулон
Баҳри дӯлию фитнаи дӯлон... *Саноӣ*

Чоф-чоф асту шӯхгину ситург,
Зинда магзор дӯлро, зинҳор! *Мунҷиқ*

**ДӮЛО** دولا кӯзаи об.

Зи дӯло кард об андар хануре,
Ки шӯяд ҷомаро ҳар бахткӯре. *«Луғати фурс»*

**ДӮЛОБ** دولاب **1.** чархаи обкашӣ аз ҷоҳ ва ҷӯй, чиғир.

Дили Хоқонӣ дӯлоби равонро монад,
Ҳар-ч аз ин сӯ бис(и)тонад, ба дигар сӯ бид(и)ҳад. *Хоқонӣ*

Шаҳре хуш, ободон бар лаби оби осӣ,... ки бар ин об дӯлобҳои бисьёр сохтаанд. *Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* савдогарӣ бо пули қарз; додугирифти боифрот;

✧ **(ин) дӯлоби гарданда** *киноя аз* фалак.

Машав ғофил, ки ин гарданда дӯлоб
Надорад кор ҷуз найрангсозӣ. *Убайди Зоконӣ*

**ДӮЛОБА** دولابه *ниг.* **дӯлоб** 1.

Чу гардад зи дӯлобае ток сер,
Расан боз дар гардан ояд ба зер. *Низомӣ*

**ДӮЛОБВОР** دولابوار монанди дӯлоб, гарданда, чархзананда.

Ба рақс-андар оянд дӯлобвор,
Чу дӯлоб бар худ бигирьянд зор. *Саъдӣ*

**ДӮЛОБИГАРД** دولابی گرد чархзананда; ✧ **гунбади дӯлобигард** *киноя аз* фалак.

То ки бар гирди замин мегардад
Курраи гунбади дӯлобигард,
Дар ҷаҳондориву кишварбахшӣ
Чун Сикандар ҳама офоқ бигард. *Анварӣ*

**ДӮЛОНА** دولانه меваи сурхранги себчамонанд, ки дарахти он дар кӯҳ ва дар боғҳо мерӯяд.

Дӯлонаи сурхи бӯстонӣ
Нек аст ба меъдаву ҷигар ҳам. *Юсуфии Табиб*

**ДӮЛӢ** دولی маккорӣ, ҳилагарӣ; шаттоҳӣ, беҳаёӣ.

Ҳамон ки буди аз ин пеш шодгунаи ман,
Кунун шудаст давоҷи ту, эй ба дӯлӣ фош. *Асҷадӣ*

Карда аз қуфли зулф марғулон
Баҳри дӯлию фитнаи дӯлон. *Саноӣ*

**ДӮСИДАН** دوسیدن часпидан.

Он се санг баровард, ҳар се ба ҳам дӯсида буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ДӮСТ** دوست **1.** рафиқи шафиқ, меҳрубон, ёр, ошно; *муқобили* **душман** 1.

Дӯстон аз ман дархост карданд, ки ин китобро ба порсӣ тарҷума кун. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дӯсти мухлис беҳ аз ганҷи зари холис. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**дӯсти содиқ** дӯсти ҳақиқӣ ва самимӣ, дӯсти бовафо ва ҷонӣ.

Фозиле бо яке аз дӯстони содиқ нома менавишт. *Ҷомӣ*

**дӯсти ҷонӣ** дӯсти самимӣ, дӯсти хеле наздик.

Аз ҷон тамаъ буридан осон бувад, валекин
Аз дӯстони ҷонӣ мушкил бувад буридан. *Ҳофиз*

**2.** маҳбуба, маъшуқа; ошиқ.

Ошиқеро, ки ғами дӯст беҳ аз ҷон набувад,
Ошиқи худ бувад у ошиқи ҷонон набувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дӯст гирифтан** *касеро* дӯст доштан касеро.

Бад-ин хубӣ, ки офтоб аст, нашунидаем, ки касе ӯро дӯст гирифтааст ва ишқ оварда. *Саъдӣ*

**дӯст доштан** муҳаббат бастан, меҳр мондан, нағз дидан; хайрхоҳона назар кардан.

Ин турфа, ки дӯсттар аз ҷонат дорам,
Бо он ки зи сад ҳазор душман батарӣ. *Рӯдакӣ*

Беҳтарини имомон ва подшоҳон онҳоянд, ки шуморо дӯст доранд. *Аҳмади Дониш*

**дӯст шудан** ошно шудан, шинос шудан; ёру ҳамдам шудан.

Дигар туро чӣ бок, Ҳилолӣ, зи душманон,
К-он моҳ бо ту дӯст шуда, мурда душманат. *Ҳилолӣ*

**ДӮСТАНГЕЗ** دوستانگیز меҳрубон.

... Ки буд аз падар дӯстангезтар,
Ба душманкушӣ теғи ӯ тезтар. *Низомӣ*

**ДӮСТВОР** دوستوار дӯстона.

Навиштам яке номаи дӯствор,
Ки ҳам дӯст будам-т, ҳам нек ёр. *Фирдавсӣ*

**ДӮСТГОН** دوستگان маъшуқа, маҳбуба; ёри меҳрубон.

... Ки Роминро ба ту дидам сазовор,
Ту ӯро дӯстгонӣ, ӯ туро ёр. *Фахриддини Гургонӣ*

Ошиқ аз ғурбат боз омада бо чашми пуроб,
Дӯстгонро ба сиришки мижа баркард зи хоб,
Дӯстгон даст бароварду бидаррид ниқоб,
Аз паси парда бурун омад бо рӯи чу моҳ. *Манучеҳрӣ*

**ДӮСТГОНӢ** دوستگانی пиёлаи пуршаробе, ки касе дар навбати худ нанӯшида, аз рӯи муҳаббат ба дигаре медиҳад; май хӯрдан ба ёди ёр ва дӯстон.

Рав, дӯстгонӣ ор алорағми душманон,
К-он дӯстро, ки май нахӯрад, ақл душман аст. *Анварӣ*

**ДӮСТДОР** دوستدار дӯстдоранда, муҳиб, ошиқ.

Подшоҳе, к-ӯ раво дорад ситам бар зердаст,
Дӯстдораш рӯзи сахтӣ душмани зӯровар аст. *Саъдӣ*

Рӯзи васли дӯстдорон ёд бод!
Ёд бод он рӯзгорон, ёд бод! *Ҳофиз*

**ДӮСТДОРИ** دوستداری дӯст доштан, муҳаббат; меҳрубонӣ.

Ёрон зи камоли ёрии ӯ
В-аз ғояти дӯстдории ӯ
Сад нолаи зор баркашиданд,
Фарьёди ҳазор баркашиданд. *Ҳилолӣ*

**ДӮСТКОМ** دوستکام касе, ки кораш мувофиқи мурод ва хоҳиши дӯстон бошад; комьёб, хушбахт.

... Ки пайваста дар неъмату нозу ком
Дар иқболи ӯ будаам дӯстком. *Саъдӣ*

Бухтуннаср музаффару мансуру дӯстком боз мегашт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ДӮСТКОМӢ** دوستکامی 1. мувофиқи хоҳиши дӯстон ба мақсад расидан; хушбахтӣ, саодатмандӣ.

Саховат сабаби некномӣ ва эҳсон муҷиби дӯсткомӣ... аст. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

2. *ниг.* **дӯстгонӣ.**

Маи дӯсткомӣ бинӯшид шоҳ,
Пас он гаҳ равон шуд ба оромгоҳ. *Хоҷу*

**ДӮСТКОРӢ** دوستکاری *ниг.* **дӯстӣ.**

Ман аз кори ту даст боре нашустам,
Зиҳӣ пойдорӣ, зиҳӣ дӯсткорӣ! (1) *Анварӣ*

**ДӮСТРӮ(Й)** دوسترو(ی) он, кӣ ҳама кас ӯро дӯст медоранд, писандида, мақбул.

Ҳар кӣ бо аҳли худ вафо накунад,
Нашавад дӯстрӯю донишманд. *Саъдӣ*

◇ **душмани дӯстрӯ** *киноя аз* душмане, ки худро дӯст нишон медиҳад.

Аз душмани дӯстрӯ бипарҳез,
Чун ҳезуми хушк з-оташи тез. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**ДӮСТХӮЙ** دوستخوی он кӣ хислати дӯст доштан дорад, дӯстипарвар.

Кас ба такаллуф нашавад дӯстрӯй,
То ба табиат нашавад дӯстхӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ДӮСТӢ** دوستی 1. рафоқати самимӣ, меҳрубонӣ; *муқобили* **душманӣ.**

Қасе, к-аз дӯстӣ берун ниҳад пай,
Дар оини вафо саг беҳтар аз вай! *Ҳилолӣ*

2. ишқу муҳаббат.

Эй бародар, чун иқрори дӯстӣ кардӣ, таваққӯи хидмат мадор, ки чун ошиқӣ ва маъшуқӣ дар миён омад, моликӣ ва мамлукӣ бархост. *Саъдӣ*

**дӯстӣ варзидан** дӯстӣ кардан, муносибати дӯстӣ доштан.

Ҳамон беҳтар, ки бо он моҳи дилдор
Нуҳуфта дӯстӣ варзам паривор. *Низомӣ*

**ДӮХ** دوخ лух, гиёҳест, ки аз он бӯрьё мебофанд ва ё харбуза меовезанд.

Рӯи маро ҳаҷр кард зардтар аз зар,
Гардани ман ишқ кард нармтар аз дӯх.
*Шокири Бухорӣ*

**ДӮХТАН** I دوختن васл кардани ду порчаи матоъ бо ресмон ва сӯзан, дарздӯзӣ кардан.

Яке гуфташ, эй хисрави некрӯз,
Қабое зи дебои чинӣ бидӯз. *Саъдӣ*

Ҷароҳатҳои ин дилро ба сӯзан хостам дӯзам,
Ҳама гуфтанд: Он мижгон ба ғоят тири дилдӯз аст.
*Ибни Ямин*

**ДӮХТАН** II دوختن *ниг.* **дӯшидан.**

Тафи сиёсаташ аз деву димна сохта хаф,
Қафи кифояташ аз шери фитна дӯхта шир.*

**ДӮШ** I دوش китф, шона; қисми болоии тахтапушт; тахтапушт.

Нобиное дар шаби торик чароғе дар даст ва сабӯе бар дӯш дар роҳ мерафт, фузуле ба вай расид.
*Ҷомӣ*

Либоси хеш чун бар дӯши ӯ дид,
Гиребонаш гирифту зуд пурсид... *Ҳофиз*

**дӯш ба дӯш** китф ба китф; паҳлӯ ба паҳлӯ, паҳлӯи ҳам; якҷоя.

Ба хоб шайхи ҳарам дид дӯш мастеро,
Нишаста бар дари Қаъба ба Хизр дӯш ба дӯш.
*Қамоли Хуҷандӣ*

**дӯш бар дӯш** а) *ниг.* **дӯш ба дӯш.**

Дарахтонаш фитода дӯш бар дӯш,
Намуда меваю ҳосил фаромӯш. *Мулҳам*

б) паиҳам, пайваста.

Дӯш бар дӯш равад донаи ашкам зи назар,
Ҳалқа дар ҳалқа бувад силсилаи тӯфонро. *Махфӣ*

**ДӮШ** II دوش шаби гузашта, дишаб.

Нагзарад бар ҳеч кас аз ошиқон
Он чи дӯш аз ишқ бар чокар гузашт. *Анварӣ*

Дӯш дар турраи ӯ даст задам, гуфт ба ноз:
Хештанро зи чӣ дар доми бало афкандӣ? *Шоҳин*

**ДӮШИДАН** دوشیدن ҷушидани шири гов, гӯсфанд, буз ва ғ.

... Ки ҷӯпононам он ҷо шир дӯшанд,
Парасторонам ин ҷо шир нӯшанд. *Низомӣ*

Мо шири он бидӯшем ва бихӯрем.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ДӮШИЗА** دوشیزه духтари шавҳарнакарда, бокира; духтар.

Бас аст ин шараф хӯи покизаро,
Ки монад зани хуб дӯшизаро. *Абӯшакури Балхӣ*

Маро бар дабистони дӯшизагон
Супурданд чун барқ дар найситон. *Шоҳин*

**ДӮШИН||ДӮШИНА** دوشین||دوشینه шаби гузашта; шабина, дишаба.

Сабоҳ пир... аз кайфияти ҳоли дӯшина тафтиш намуд. «*Равзат-ус-сафо*»

Дӯшина куҷо рафтию меҳмони кӣ будӣ?
Дил бе ту ба ҷон буд, ту ҷонони кӣ будӣ? *Ҳилолӣ*

**шаби дӯшин** шаби гузашта.

Гарчи шабҳои васл буд хушам,
Шаби дӯшин зи шакли дигар буд. *Анварӣ*

**ДӮШО** دوشا ширдиҳанда, ширдеҳ, ҷӯшоӣ (сифати гов, гӯсфанд, буз ва ғ.).

Ҳамон гови дӯшо ба фармонбарӣ,
Ҳамон тозӣ асби раманда фарӣ. *Фирдавсӣ*

Зи говон саду сӣ ҳазор аз шумор,
Зи мешони дӯшо ҳазорон ҳазор. *Асадӣ*

**ДӮШОБ||ДӮШОБА** دوشاب||دوشابه шира ва шарбати ангур, хурмо ва ғ., шинни.

Бештар ҳалвои мағзӣ будӣ аз дӯшоб карда ва он чи аз он ҷо хостӣ, бештар қинторӣ будӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Вайро орзу он шуд, ки ду нони гарм бувад ва дӯшоб, ки бихӯрад. *Ҷомӣ*

**ДӮШОБДИЛ** دوشابدل шахсе, ки дилаш ҳар замон чизе хоста меистад; булҳавас, бамазахӯрак.

Ин ҳаваспешагони комталаб
Ҳама дӯшобдил, ту шаккарлаб. *Зиё*
Айши худро талх созад ошиқи дӯшобдил,
Хуш наёяд шаккару ширинӣ аз Хисрав маро. *Хони Холис*

**ДӮШОДӮШ** دوشادوش *ниг.* **дӯш I (дӯш ба дӯш).**

То расиданд ҳар ду дӯшодӯш
Дар биёбоне аз бухор ба ҷӯш... *Низомӣ*

**ДӮҒ** دوغ ҷурғоте, ки гуппӣ зада равғани он гирифта шудааст, мости беравған.

Ҳар касе дар баҳона тезхуш аст,
Кас нагӯяд, ки дӯғи ман турш аст. *Низомӣ*

Хешро з-аҳли ҳақ кунад ба дурӯғ,
То ситонад баҳои тарраву дӯғ. *Ҷомӣ*

**ДӮҒБО** دوغبا мостоба.

Туркиямро дар ин ҳабаш нахаранд,
Лоҷарам дӯғбои хуш нахӯранд. *Низомӣ*

**ДӮҲН** *а.* دهن равған; **дӯҳни мисрӣ** равғане, ки аз шираи навдаи дарахти баласон мекашанд.

Бале, ноқиди мушк ё дӯҳни мисрӣ
Ба ҷуз сир ё гандание насбӣ. *Хоқонӣ*

**ДӮҲНУЗЗАНБАҚ** *а.* دهن الزنبق равғани гули занбақ.

Дар масраҷаи сиёҳ таъбия кунад ва дӯҳнуззанбақ бар болои он резад. *«Илми симиё»*

**ДӮҲНУЛБАҚАР** *а.* دهن البقر равғани гов, равғани зард, ки аз ширу қаймоқ мегиранд.

Ва агар дӯҳнулбақар хоҳад, шири гов бичӯшонад ва биёмезад ва бибинад, ки об шудани ӯ бар чӣ сон аст. *«Илми симиё»*

# Ё

**Ё I** یا ҳарфи ҳафтуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Ҳарфи ё ба ҷои таркиби ду ҳарфи алифбои арабии тоҷикӣ: ей ва алиф навишта мешавад, мас. 'ёд — یاد', 'дунё — دنیا'.

**Ё II** یا *пайвандак* маъноҳои ихтиёр, имтиёз ва инчунин тардиди мобайни ду чиз ва ё зиёда аз онро ифода менамояд; дар ҷумла як бор ё такроран зикр меёбад.

Чунон шуд ки гуфтӣ тирози нах аст,
Ва ё пеши оташ пиҳода ях аст. *Фирдавсӣ*
Ё васли туро ниҳояте бояд,
Ё ҳаҷри туро ниҳояте бояд. *Анварӣ*
Ё макун бо пилбонон дӯстӣ,
Ё бино кун хонае дархурди пил. *Саъдӣ*

**Ё III** *а.* یا *калимаи нидо ва хитоб* эй!, ҳой!

Ё хаёли рӯи маъшуқ, эй аҷаб,
Ҷоми заҳролуд ҳалвое хуш аст. *Анварӣ*

Бирьёнӣ гуфт: Ё шайх, туро чӣ воқеъ шуда ва ин чӣ ҳолат аст? *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ё раб(б)!** эй худо!

Қай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо. *Ҳофиз*
То даст баровардӣ з-он ғамза ба хунрезӣ,
Бар чарх равад ҳар дам аз дасти ту «ё раб»-ҳо. *Ҷомӣ*

**ё ҳай!** бархезед!, бедор шавед!

«Ё ҳай!» чу шунид гӯши Лайлӣ,
Бо Ҳайи араб намуд майле. *Ҳилолӣ*
Чинори сабзу сад гулдаста бо вай,
Навои булбулаш гулбонги «ё ҳай!» *Ҳилолӣ*

**ЁБАНДАГӢ** یابندگی пайдокунандагӣ, ба мурод расидан.

Наёбад мурод он, ки ҷӯянда нест,
Ки ҷӯяндагӣ айни ёбандагист. *Хоҷу*

**ЁБИР** یابر замине, ки подшоҳ ба тариқи инъом ба касе бахшидааст.

Қамтарин ёбире зи эҳсонат
Мулки Фағфуру Қайсару рой аст. *Алии Шатранҷӣ*

**ЁБИС** *а.* یابس хушк; ◇ **ёбису ратб** *кинояи аз* ҳарзагӯӣ, суханҳои пасту баланд; *муқ.* **ратб (ратбу ёбис)** *б).*

**ЁБУ** یابو аспи боркаш.

Аспи аз қисми сейӯм аз шасту панҷ то ҳафтод танга ва қимати ёбу аз дувоздаҳ танга то бист танга. *«Таърихи Фаришта»*

Мезад ӯ қамчию он ёбуи тотуталъат
Пой мемонд чу нозуксанамон қад-қади чав. *Шоҳин*

**ЁВА** یاوه **1.** нопадидшуда, гумшуда.

Ёва гардад уштури ноёби ту,
Ҷуст шав дар ҷустуҷӯ, бишитоб ту! *Шоҳидӣ*
Қофиракро ҳайкале буд ёдгор,
Ёва дид онрову гашт ӯ беқарор. *Румӣ*

**ёва кардан** гум кардан.

Забони мӯр ба Осаф дароз гашт, равост.
Ки хоҷа хотами Ҷам ёва карду боз наҷуст. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* гумроҳ; *муқ.* **ёфа 1; 3.** беҳуда, ботил, бемаънӣ, ҳарза; сухани беҳуда ва пуч.

Ҳама ёва, ҳама хому ҳама суст
Маонӣ бо ҳикоят то пасованд. *Лабибӣ*
Эй ҳаво карда зери бор туро,
Бо чунин ёваҳо чӣ кор туро?! *Саноӣ*

**ёва гаштан** а) гум шудан.

Андар он ҳаммом пур мекард ташт,
Гавҳаре аз духтари шаҳ ёва гашт. *Румӣ*

б) беҳуда гаштан, ҳарзагардӣ кардан.

Агар ман дар он доварӣ будаме,
Аз ин ёва гаштан баросудаме. *Низомӣ*

**ёва гуфтан** ҳарза гуфтан, беҳуда гуфтан.

Чу дархурди гӯянда н-ояд ҷавоб,
Сухан ёва гуфтан набошад савоб. *Низомӣ*

**4.** беҳудагӯӣ, ҳарзагӯӣ.

Маро аз шеър гуфтан нанг меояд аз он, Шоҳин,
Ки дорад ҳар ҳарифи ёва номи шоирӣ, ман ҳам.
*Шоҳин*

**ЁВАГАРД** یاوه‌گرد беҳудагард, оворагард, саргардон; гумроҳ.

Эй бехабарон, ки панд гӯед,
Баҳри дили ёвагард моро.... *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЁВАГАРДӢ** یاوه‌گردی беҳудагардӣ, оворагардӣ, саргардонӣ; гумроҳӣ.

Аз ёвагардиҳои дил, аз ҷустуҷӯи некувон,
Ман аз ҷаҳон овораам, сабрам зи ман оворатар.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЁВАГАШТА** یاوه‌گشته гумшуда, мафқудшуда.

Шутури ёвагашта бо ҳама соз
Бар дари сорбон расид фароз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЁВАГӢ** یاوه‌گی гумшуда, гумгашта; парокандашуда, бе назму тартиб худсарона ҳар сӯ раванда.

Бештар лашкариёни Шом ва Миср ёвагиён ва мунҳазимони султон Ҷалолиддин буданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЁВАГӮ(Й)** یاوه‌گو(ی) ҳарзагӯй, беҳудагӯй.

Ҳамнишине, ки нофабӯй бувад,
Хубтар з-он, ки ёвагӯй бувад. *Низомӣ*

Набояд, ки хисрав бувад ёвагӯй,
Ба душман диҳад ёвагӯй обрӯй. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЁВАДАРО(Й)** یاوه‌درا(ی) ҳарзагӯй.

Эй ҳакимони расадбин, хатн аҳкоми шумо
Ҳама ёвасту шумо ёвадароед ҳама. *Хоқонӣ*

**ЁВАНД** یاوند подшоҳ.

Чу ёвандон ба маҷлис май гирифтанд,
Зи маҷлис маст чун гаштанд, рафтанд. *Рӯдакӣ*

**ЁВАПАЙМО(Й)** یاوه‌پیما(ی) беҳудагӯй, ҳарзагӯй.

Эй ҳарзадароюь ёвапаймой
В-эй шефтарою бесару пой ...*

**ЁВАР** یاور 1. ёридиҳанда, мададгор.

Ёвари ман фатҳу нусрат бошад андар корзор,
То бувад дар фатҳу нусрат теғи ӯ ёвар маро. *Муиззӣ*

Ки ҳастам ба ҷон меҳрубон модарат,
Ба ҳар орзу рӯзу шаб ёварат. *Савдо*

2. мувофиқ, ҳамкор.

Якеро бо забон дил нест ёвар,
Якеро ину он — ҳар ду ситамгар.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ёвар гаштан** (ё **шудан**) мададгор шудан, ёрирасон гаштан, дастьёр шудан.

Ба кори нек гардад ёвари ту,
Ба кӯи некномӣ раҳбари ту! *Ҷомӣ*

Агар сар дароранду ёвар шаванд,
Ба мо ҷониби шаҳр раҳбар шаванд. *Саидо*

3. дастаи ҳован, ӯғурдаста.

Қадар аз сари гурзи ӯ сохт ёвар,
Қазо аз сари хасми ӯ кард ҳован. *Низорӣ*

**ЁВАРИБАХШ** یاوری‌بخش ёридеҳ, кӯмакрасон.

Бузурго, бузургидеҳо, бекасам,
Туй ёварибахшу ёрирасам. *Фирдавсӣ*

**ЁВАРИДЕҲ** یاوری‌ده мададгор, ёридиҳанда.

Ҳама зердастему фармонпазир,
Туй ёваридеҳ, туй дастгир. *Низомӣ*

**ЁВАРӢ** یاوری ёрӣ, мададгорӣ.

Вой бар он мардию номоварӣ,
К-аз ту ба ғайре парасад ёварӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ёварӣ додан** мададгорӣ кардан, ёрӣ додан.

Ғуломе тавоно ба хидматгарӣ,
Ки дар кори сахтат диҳад ёварӣ. *Ҷомӣ*

**ёварӣ кардан** (ё **намудан**) мадад расондан, ёрмандӣ кардан.

Чу бахтам ёварӣ бинмуд имрӯз,
Ба дидори туам гардонд фирӯз. *Фахриддини Гургонӣ*

**ёварӣ сохтан** ёрӣ расонидан.

Надонист қозӣ, ки аз доварӣ
Киро созад аз ин ду тан ёварӣ. *Савдо*

**ёварӣ хостан** мадад пурсидан, ёрӣ ҷустан.

Ба пеши ниё шуд ба хоҳишгарӣ
В-аз ӯ хост дастуриву ёварӣ. *Фирдавсӣ*

**ёварӣ ҷустан** ёрӣ хостан, мадад хостан.

Дар соҳати ҷаҳон зи ҷаҳон ёварӣ маҷӯй,
Дар об ғарқа гарду зи моҳӣ амон махоҳ. *Хоқонӣ*

**ЁВАТОЗ** یاوه‌تاز беҳудатоз, беҳудакор.

Андар ин зиндон бимонд ӯ мустамир,
Ёватозу таблхор асту музир. *Румӣ*

**ЁД** یاد 1. хотир, хотира, ҳофиза.

Танҳо на падар зи ёди ман шуд,
Худ ёди ман аз ниҳоди ман шуд. *Низомӣ*

2. ба хотир овардан; дар хотир нигаҳ доштан.

Чун ба ёдат хона дар кӯи фаромӯшон кунам,
Ёд кун гоҳе фаромӯшони кӯи хешро. *Мушфиқӣ*

Савдо, чу ту ҳеҷ кас мабодо
Дар ёди баҳор дида пурнам! *Савдо*

**ёд будан** *аз касе* ба хотир овардан касеро.

Он рӯз мабодо, ки кунам аз ту фаромӯш,
Ҳарчанд ки рӯзе зи манат ёд набошад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ёд гирифтан** а) омӯхтан, аз худ кардан.

Ёд гир ин ҳикояти мавзун!
Чӣ кунӣ ёди Лайлию Маҷнун? *Ҳилолӣ*

б) ба хотир овардан, ёдоварӣ намудан.

Ҳам эдар нишинем имрӯз шод,
Зи Қовусу гурдон нагирем ёд. *Фирдавсӣ*

**ёд додан** *аз касе, чизе* ба хотир оварондани ёди касе, чизе.

Бе гули рӯи ту ҳар гул, ки ба бустон бинем,
Медиҳад ёд зи доғи дили пурҳасрати мо. *Ибни Ямин*

Лаъли ҷонбахшат, ки ёд аз оби ҳайвон медиҳад,
Зиндаро ҷон меситонад, мурдаро ҷон медиҳад.
*Ҳилолӣ*

**ёд доштан** дар хотир (ҳофиза) доштан.

Дар ҳама Ғур мӯҳкамтар аз он ҳисоре нест ва кас ёд надорад, ки онро ба қаҳр бикушодаанд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Зулфи дилбар доми роҳу ғамзааш тири балост,
Ёд дор, эй дил, ки чандинат насиҳат мекунам. *Ҳофиз*

**ёд кардан** а) ба хотир овардан.

З-омада шодмон бибояд буд
В-аз гузашта накард бояд ёд. *Рӯдакӣ*

б) зикр кардан, баён кардан, гуфтан.

Султон фармуд,.ки аҳли қазоро пеши ӯ ёд кунед. *«Таърихи Наршахӣ»*

Шаҳаншаҳ пеш хонд он ҳар дувонро,
Бар эшон ёд кард ин достонро. *Фахриддини Гургонӣ*

в) хотиррасон намудан, қайд кардан, навиштан.

Номае набишт... ва он ҷо ёд кард, ки ин мард аҳл ва хирадманд аст. *Авфӣ*

**ёд овардан** а) ба хотир овардан.

Чу ёд орад зи модар, аз бародар,
Бичӯшад ҳамчу уди тар бар озар. *Фахриддини Гургонӣ*

б) *маҷ.* фикр кардан, андеша намудан.

Таҳамтан бад-ӯ гуфт: Як ҳафта шод
Бибошем, то посух орем ёд. *Фирдавсӣ*

в) зикр кардан.

Ҷуз ӯ ҳаргиз андар дили ман мабод,
Ҷуз аз вай бари ман маёред ёд. *Фирдавсӣ*

**ёд омадан** ба хотир омадан.

Бад-он гоҳ ёд оядат ростӣ,
Ки вайрон шавад кишвар аз костӣ. *Фирдавсӣ*

**ёд сохтан** ба хотир овардан, ёдоварӣ намудан.

Сайидо, ҳамсӯҳбатон моро намесозанд ёд,
Ғунчасон аз тангдастиҳо фаромӯшем мо. *Сайидо*

**ёди** *чизе* **бурдан** ба хотир овардан чизеро.

Ҳар гоҳ ки ёди рухи хуби ту барам,
Дар боғ равам, бар гули насрин гузарам
В-аз ҳасрати он чашм, ки рафт аз назарам,
Дар пеш ниҳам наргису хуш менигарам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ёди** *касеро, чизеро* **гирифтан** касеро, чизеро ба хотир овардан, ёдоварӣ намудан.

Амири Хуросон гуфт: Ҳама неъмат моро ҳаст, аммо бонистӣ, ки амир Бӯҷаъфарро бидидӣ, акнун, ки нест, боре ёди ӯ гирем. *«Таърихи Систон»*

Гаҳ номи гуле гирам, гаҳ ёди гулистоне,
З-ин гуна дарандозам ҳар ҷо сухан аз рӯят. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ёди** *касе, чизе* **кардан** ба хотир овардан касеро, чизеро; зикр кардан касеро, чизеро.

Ҳарчанд пири хастадилу нотавон шудам,
Ҳар гаҳ ки ёди рӯи ту кардам, ҷавон шудам. *Ҳофиз*

Накунам ёди баҳору наравам сӯи чаман,
Чӣ кунам, дил накушояд зи баҳору чаманам. *Ҳилолӣ*

**аз ёд бурдан** аз хотир баровардан, фаромӯш кардан.

Зулфи чун анбари хомаш кӣ бибӯяд, ҳайҳот,
Эй дили хомтамаъ, ин сухан аз ёд бибар. *Ҳофиз*

Дӣ пири майфурӯш, ки зикраш ба хайр бод,
Гуфто: Шароб нӯшу ғами дил бибар зи ёд. *Ҳофиз*

**аз ёд рафтан** аз хотир берун шудан, фаромӯш шудан.

Ало, эй ҳамнишини дил, ки ёронат бирафт аз ёд!
Маро рӯзе мабод он дам, ки бе ёди ту биншинам. *Ҳофиз*

Ҳар кӣ ҳамдӯши ту шуд, марг равад аз ёдаш,
Қади раънои ту ҳамсояи умри абад аст. *Сайидо*

**аз ёд шудан** аз ёд рафтан, фаромӯш шудан.

Бад-он ганҷҳо ончунон шод шуд,
Ки ганҷинаи Румаш аз ёд шуд. *Низомӣ*

**аз ёди** *касе* **фориғ будан** ба хотир наовардан, фаромӯш кардан касеро.

Гарчи ёрон фориғанд аз ёди ман,
Аз ман эшонро ҳазорон ёд бод! *Ҳофиз*

**ба ёд омадан** ба хотир омадан.

Мурғи беболу паре дидам, дилам омад ба ёд,
Нолаи ҷуғзе шунидам, манзилам омад ба ёд. *Сайидо*

**3.** бедорӣ; ҳуш, ҳушьёрӣ.

... Ки Афросиёбаш ба сар барниҳод,
Набудӣ чудо з-ӯ ба хобу ба ёд. *Фирдавсӣ*

◇ **ёдат ба хайр, ёдаш ба хайр** иборае аст, ки ба тариқи навозиш ё лутф ба кор бурда мешавад.

Ёдам намекунию зи ёдам намеравӣ,
Ёдат ба хайр, ёри фаромӯшкори ман.*

Маст аст ёру ёди ҳарифон намекунад,
Ёдаш ба хайр, соқии мискиннавози ман! *Ҳофиз*

**ба ёди** *касе* **ҷом пур кардан** барои саломатии касе бода нӯшидан.

Париҷеҳр туркони тубиҳиром
Ба ёди маликзода пур карда ҷом... *Хоҷу*

**ЁДБУД** یادبود **1.** чизе, ки ба тариқи ёдгорӣ ба касе медиҳанд, ҳадьяе, ки дӯсте ба дӯсте медиҳад, ёдгорӣ.

Ба хонаи ту дигар аз матои бандари ҳаҷр
Ба ёдбуд равон мекунам қатор-қатор. *«Баҳори Аҷам»*

**2.** ба хотир овардан, ёдоварӣ.

Фаромӯшам шавад аз ваъдаат з-он гуна даст аз по,
Ки баҳри ёдбудаш ришта бар ангушти по бандам. *«Баҳори Аҷам»*

**ЁДГИР** یادگیر касе, ки ёд ва ҳофизаи нағз дорад.

Гузиданд пас мӯбаде тезвир,
Сухангӯю бинодилу ёдгир. *Фирдавсӣ*

**ЁДГОР** یادگار ёддошт, хотира; асар.

Набошад ҳаме неку бад пойдор,
Ҳамон беҳ, ки некӣ бувад ёдгор! *Фирдавсӣ*

Парвона рафт, нашъа париду қадаҳ шикаст,
Аз шамъ ёдгор ба ҷуз чашми тар намонд. *Сайидо*

**ёдгор навиштан** хотира боқӣ монондан, асар гузоштан.

Баҳри аҳбоб бар саҳифаи даҳр
Нуктае чанд ёдгор навишт. *Ҷомӣ*

**ЁДДОШТ** یادداشت **1.** чизе, ки барои хотира менависанд; ҳар аломат ва нишоне, ки барои ёдоварӣ мегузоранд;

**2.** ҳофиза, хотира.

Маҳсусоти хоси ботин низ ҳам панҷанд: ҳисси муштарак ва қуввати маъмура ва қуввати хаёлу фикр ва қуввати ваҳму қуввати ёддошт. *Ибни Сино*

**ЁДКАРД** یادکرد **1.** ёдоварӣ, тазаккур.

Ҳама дида пурхуну рухсора зард
Забон аз Сиёвуш пур аз ёдкард. *Фирдавсӣ*

**2.** хотира, ёдбуд.

Пас ибтидо ба ҳадиси ӯ кунем, то ин китоб ба ёдкарди ӯ азиз гардад. *«Таърихи Систон»*

**ЁДОВАРД** یادآورد тӯҳфаи ёдбуд, ҳадьяи хотиравӣ, ёдгорӣ.

Ҳамчунон... баъзе ёдовард аз атоёи нафиса ба ман дода, маро видоъ фармуд. *Аҳмади Дониш*

**ЁДОВАРӢ** یادآوری ба хотир овардан, тазаккур.

Мӯҷиби ёдоварии аҳбоб шавад, то бошӣ ва набошӣ, бимирӣ ва намирӣ. *Аҳмади Дониш*

**ёз** یاز *асоси замони ҳозираи* **ёзидан.**

**ЁЗ** یاز араш, микдоре аз сарангуштони даст то оринҷ, ки воҳиди ченкунии дарозист.

Гуроза баромад ба сони гуроз,
Дирафше барафрохта ҳашт ёз. *Фирдавсӣ*

Шуда ба чашми ман аз шодии зиёрати ту
Ду сол ҳамчу ду рӯзу ду мил ҳамчу ду ёз. *Ломеӣ*

**ЁЗИДАН** یازیدن 1. дароз кардан ба сӯи чизе, мас. дастро.

Биёзид Ҳушанг чун шер чанг,
Ҷаҳон кард бар деви настӯҳ танг. *Фирдавсӣ*

Биёзид бозуву бикшуд даст,
Дар ӯ қуфли симин ба ҳам даршикаст. *Хоҷу*

**даст ёзидан** *ба чизе* даст дароз кардан; *маҷ.* қасд кардан ба чизе.

Ба хуни Сиёвуш биёзид даст,
Ҷаҳоне ба бедод баркард паст. *Фирдавсӣ*

Бар оташ бинеҳ хоста ҳар чӣ ҳаст,
Нигар, то наёзӣ ба як чиз даст. *Фирдавсӣ*

**фурӯ ёзидан** фурӯ кашидан, дароз кардан ба поён.

Дар сар дорӣ магар, ки ҳаргиз
Дасте ба сарам фурӯ наёзӣ? *Анварӣ*

2. *маҷ.* ба чизе оҳанг кардан, қасду ирода кардан, майл намудан.

Кунун аз гузашта макун ҳеҷ ёд,
Суи оштӣ ёз бо Кайкубод. *Фирдавсӣ*

3. болидан, нумув кардан; 4. *маҷ.* дароз шудан; ҷорӣ ва равон шудан.

Ба кӣ рӯй орад давлат, ки бар ӯ наравад,
Ба кӯҷо ёзад Ҷайҳун, ки дарьё нашавад. *Манучеҳрӣ*

**ЁЗОН** یازان 1. ёзанда, баландшаванда; *маҷ.* баланд, баландқомат.

Он қади рақсони ёзон чун синон
Гашт дар пирӣ дуто ҳамчун камон. *Румӣ*

2. дарозкунон.

Аё, ба пои ту ёзон фалак ба дасти адаб,
Ва ё ба сӯи ту нозир қазо ба айни ризо. *Анварӣ*

Ба гаҳи луқма ҳамчу хар тозон,
Ба гаҳи шаҳва чун сабӯъ ёзон. *Саноӣ*

3. *маҷ.* қасдкунон, майлкунон; 4. нумӯкунон, рушдкунон, нашъунамокунон.

Ҳамчу шохи бед ёзон чаппу рост,
Гаҳ зи бодаш гуна-гуна қиссаҳост. *Румӣ*

**ЁЙ‖Ё** یای‖یا номи ҳарфи сию дуйӯми алифбои арабии тоҷикӣ ی, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 10 баробар аст.

**ЁЙЛОҒ‖ЁЙЛОҚ‖ЯЙЛОҒ‖ЯЙЛОҚ** *т.* یایلاغ‖یایلاق‖ییلاغ‖ییلاق ҷои сералафи хушобу ҳаво, ҷои тобистонгузаронӣ.

Эшон гуфтанд: Ҳақ ба ҷонибе туст ва қарор чунон аст, ки баъдальявм гузаштаро ёд накунем ва юртҳои ёйлоқ ва қишлоқ ба ростӣ бахш кунем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЁЙЛОҚМИШӢ** *т.-м.* یایلاقمیشی тобистонгузаронӣ.

Уруқту онро [қалъаро] ба султон Бадриддин бозгузошт ва бар азми ёйлоқмишӣ мутаваҷҷеҳи Табрез шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЁКАНД** یاکند ёқут.

Кучо ту бошӣ, гарданд бехатар хубон,
Ҷамастро чӣ хатар ҳар кучо бувад ёканд.
*Шокири Бухорӣ*

**ЁЛ** یال 1. мӯи гардани асп ва ҷорпоҳои дигар.

Ҳама ёли асп аз карон то карон
Барандуда мушку маи заъфарон. *Фирдавсӣ*

Фитод аз сутурон зи рафтор сум,
Фиганданд аз заъфи тан ёлу дум. *Ҳотифӣ*

2. гардан.

Ба бозӣ бигӯянд ҳамсоли ман:
Ба хок андаромад чунин ёли ман. *Фирдавсӣ*

3. китф.

Ҳуду Геву Руҳҳому чандин сарон,
Ниҳоданд бар ёл гурзи гарон. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* бозу.

Бибӯсид модар ду ёлу бараш,
Ҳаме офарин хонд бар пайкараш. *Фирдавсӣ*

Барафрохт ёлу бағал баркушод,
Бипайваст тире дигар раҳ чу бод. *Хоҷу*

◇ **ёли ялон** китфу бозуи паҳлавонона; ҷусса ва қаду қомати паҳлавонона.

Пас омад бад-он пайкари парниён,
Ки ёли ялон дошт, фарри каён. *Фирдавсӣ*

**ёли ялонро ба банд даровардан** китфу бозуи паҳлавононро бастан.

Зи хартум созанд печон каманд,
Дароранд ёли ялонро ба банд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ёлу купол (ё гупол)** қавиҷуссагӣ, тану тӯш; **ёл бастан** а) мағрурӣ кардан, худнамоӣ кардан; б) муориз шудан.

Маро чӣ ҷон, ки касе баҳри ман кашад шамшер,
Маро чӣ ҳол, ки бар ман касе бибандад ёл.*

**ёл кашидан** *аз касе* гарданкашӣ кардан, рӯ тофтан аз касе.

Аз ӯ расида ба ту нақд сад ҳазор дирам,
Зи банда будани ӯ чун кашид шояд ёл? *Унсурӣ*

**ЁЛАЙТА** *а.* یالیت эй, кош!, кошки! (дар ҷумлаҳои арабӣ меояд).

Мезанам наъра дар ин равза уюн
Халқро «ёлайта қавми яъламун». *Румӣ*

**ЁМ** *т.-м.* یام 1. аспе, ки дар чопархонаҳо барои иваз кардан бо аспи дигар нигоҳ дошта мешуд, аспи барид.

Дар ин чанд сол... ём ва саворӣ ва тарғу ва алафаву улуфа ва ғайра бар ҳеҷ вилоят ҳаволат нарафта ва наситадаанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. *маҷ.* ҷое ва маҳалле, ки аспҳои чопарҳоро иваз мекарданд.

Ба мӯҷиби фармон дар мароҳил ёмҳо вазъ карданд ва ихроҷоти ҳар ёме муқаррар аз маъкули муҳофизон ва алиқи аспон ва ғайри он мураттаб доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. писари Нӯҳи пайғамбар, ки гӯё дар тӯфони ӯ ғарқ шудааст.

**ЁН** یان хазъён, сафсата, сухани пуч.

Бо сухани ту ҳама суханҳо ён аст,
Бо ҳунари ту ҳама ҳунарҳо бекор. *Фаррухӣ*

**ёр** یار *асоси замони ҳозираи* ёрастан.

**ЁР** یار **1.** дӯст, рафиқ.

Даст дар сӯрохҳо дорӣ, зи мор андеша кун,
Ёрро ҳам ёр ҳаст, аз ёри ёр андеша кун.*

Ёрон чу ҷавоб гӯш карданд,
Аз гуфтаи худ хамӯш карданд. *Ҳилолӣ*

**ёри куҳан** ёри дерина, дӯсти қадим.

Аз ёри куҳан намекунӣ ёд,
Ин пешаи нав муборакат бод. *Ҷомӣ*

**2.** ҳамкор, шарик; мувофиқ.

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст. *Анварӣ*

Ёре дар паҳлӯи ӯ истода буд, ки номи ӯ Холид бинни Асад буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ёр гаштан** мувофиқ будан, ҳамроҳ будан, якҷоя шудан.

Илмат ба амал чу ёр гардад,
Қадри ту яке ҳазор гардад. *Ҳилолӣ*

**ёр кардан** ҳамроҳ кардан.

Ҳоҷат наояд, ки чизи дигар ҷуз араз ба вай ёр кунӣ, то ӯро пиндорӣ, ки мавҷуд аст. *Ибни Сино*

**ёр шудан** а) ҳамроҳ шудан.

Аз аҳли Бухоро бузургон ва меҳтарон ба вай ёр шуданд ва рафтанд ва ҳарб карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Нозанинро хӯи хуш чун бо малоҳат ёр шуд,
Ҳар кӣ рӯи ӯ бидид, аз умр бархурдор шуд. *Исмат*

б) ҳамроҳ ва мувофиқ шудан, соз шудан, ҷӯр шудан.

Чун ба сухан ёр шавад сози ӯ,
Ҷон ба ҳарифон диҳад овози ӯ. *Ҷомӣ*

**3.** маҳбуб, маъшуқ; маҳбуба, маъшуқа.

Аз ёр шиква кардаму дорам зи инфиол
Хат бар замин зи шӯхии гуфтор мекашам. *Сайидо*

**4.** ҷуфт; зан.

Гар ту пирӣ, ёри дигар боядаш,
Ҳамдаме аз ту қавитар боядаш. *Ҷомӣ*

**ёри мусоид** рафиқи мувофиқ; маҳбуби мувофиқ; ҷуфти (зани) мувофиқ.

Шабобу ёри мусоид хуш аст ҳар ду ба ҳам,
Мабур зи ёри мусоид ба рӯзгори шабоб. *Муиззӣ*

**ёри ноҳамвой** дӯсти бевафо, зан ва ё рафиқи номувофиқ ва носозгор.

Неку бад дон дар ин сипанҷсарой
Ҷуфти баддасту ёри ноҳамвой. *Саноӣ*

**5.** дағеҷ, авсун, занҳои ду бародар нисбат ба якдигар.

Чи некӯ сухан гуфт ёре ба ёре,
Ки то кай кашем аз хусур зиллу хорӣ? *«Луғати фурс»*

**6.** монанд, ҳамто, назир.

Набуд чун ту малик дар ҷаҳон ҷаҳондоре,
Наёфарид худои ҷаҳон туро ёре. *Муиззӣ*

◇ **ёри ғор** а) лақаби халифаи якӯм Абӯбакр, ки дар вақти ҳиҷрати (гурехтани) Муҳаммад аз Макка ба Мадина шарики азобу машаққати роҳ буда, аз ҷумла дар ғоре ҳамроҳи Муҳаммад пинҳон шуда будааст; б) ҳар як рафиқи шафиқ ва содиқ.

Ба он хоки қадам ҷон ҳамнишин аст,
Ба он чоҳи зақан дил ёри ғор аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ёр шудани бахт** (*ё* **толеъ**) мувофиқ ва мусоид шудани бахту толеъ.

Дилам зи кӯшиш хун гашту коми дил нарасид,
Чӣ суд дорад кӯшиш, чу бахт ёрам нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чунин дар хоб дид он бахтбедор,
Ки давлат шуд ғуломи толеаш ёр. *Ҳозиқ*

**ЁРА I** یاره дастбанд, дастпона.

Магар модарат бар сар афсар надошт,
Ҳамон ёраву тавқу зевар надошт? *Фирдавсӣ*

Абиру мушкаш андар гесувон кард,
Зи гавҳар ёрае дар бозувон кард. *Фахриддини Гургонӣ*

Суриву суман ба ҳам нишаста,
Бар соиди лола ёра баста. *Файзӣ*

**ЁРА II** یاره қудрат, қувват, тавоноӣ; тоқат; ҷуръат.

Ҷуз Зӯҳра киро заҳра, ки бӯсад пояш,
Ҷуз ёра киро ё р а, ки бӯсад дасташ. *Маҳсатӣ*

Парвардаи нозро чӣ ёра,
Паҳлӯ фиканад ба хору хора. *Шоҳин*

**ЁРАГӢ** یارگی ёроӣ, қудрат, тавоноӣ; ҷуръат.

Фарзандони ӯро ёрагӣ набуд, ки бар чокаре аз они хеш бонге заданди, ки сиёсат ва фармон ӯро буд. *«Таърихи Систон»*

Зи ёридеҳи худ дар он доварӣ
Гаҳе ёрагӣ хост, гаҳ ёварӣ. *Низомӣ*

**ЁРАСТАН** یارستن тавонистан, қудрат ва тавоноӣ доштан, ҷуръат доштан.

Ҷавҳариёнро дар набастанди... ва кас наёрастӣ ба чизе даст бурдан. *Носири Хисрав*

Яке гуфташ, ки эй донои кайҳон,
Ки ёрад кард бо ту макру дастон? *Абӯшакури Балхӣ*

**ЁРВАР** یارور ёрирасон, ёвар.

Ту ӯро ба ҳар кор шав ёрвар,
Чунон кун, ки аз ту намояд ҳунар. *Фирдавсӣ*

**ЁР-ЁР** یاریار суруде, ки дар тӯи арӯсӣ хонда мешавад.

Нағмасароёни уланг ва ёр-ёр... оламеро... ба таҳайюр гардониданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ЁРИГАР** یاریگر ёридиҳанда, мададгор.

Валекин туро бахт ёригар аст,
Заминат раҳӣ, осмон чокар аст. *Низомӣ*

**ЁРИРАС** یاری‌رس ёрирасон, мададгор.

Бузурго, бузургидеҳо, бекасам,
Туӣ ёварибахшу ёрирасам. *Низомӣ*

Мард на муҳтоҷ ба ёрирас аст,
Ҳиммати ӯ такьяи пушташ бас аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЁРИХОҲ** یاری‌خواه ёриталаб, кӯмакталаб, имдодхоҳ.

Киштӣ оварду нишастем дар ӯ ҳар ду ба ҳам
Чун ду ёр, ӯ ҳама ёридеҳу ман ёрихоҳ. *Анварӣ*

**ЁРМАНД** یارمند дӯст; ёридиҳанда, кӯмакрасон.

Ту бо ӯ бирав бо сутуру наванд,
Ҳамаш роҳбар бошу ҳам ёрманд. *Фирдавсӣ*

**ЁРМАНДӢ** یارمندی ёрӣ, кӯмак, имдод.

Чун Қайс ба ёрмандии бахт
Дар паҳлуи ёр афканам рахт. *Шоҳин*

**ЁРО** I یارا **1.** тавоноӣ, қудрат, ҷуръат.

Ҷамъе писарони покиза ва духтарони дӯшиза ба дасти ҷафои ӯ [муаллим] гирифтор, на заҳраи ханда, на ёрои гуфтор. *Саъдӣ*

Чун баргузарам аз сари кӯи ту, ки он ҷо
Ёрои гузаштан набувад боди саборо. *Ҷомӣ*

**ёро доштан** қувват ва тоқат доштан, ҷуръат намудан.

Ҷалолиддини Симнонӣ... ба шафоати Барандабахшӣ зинда монд, аммо муддати мадид ёро надошт, ки подшоҳро бинад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. тоқат.

... Ки эй муддаӣ, ишқ кори ту нест,
Ки на сабр дорӣ, на ёрои ист. *Саъдӣ*

Чӣ гӯям дарди худ бо кӯҳкан, дарде, ки ман дорам,
На тоби гуфтанаш дорам, на ёрои шунидан ҳам. *Ҳилолӣ*

**ЁРО** II یارا эй ёр!

Даҳрӯза меҳри гардун афсонаест афсун,
Некӣ ба ҷои ёрон фурсат шумор, ёро! *Ҳофиз*

**ЁРОҚ** *т.* یاراق омода, тайёр, лоиқ ва сазовори кор.

Чун лашкар азимате кунад, агар тохтане бошад, бояд ки ҷаҳд кунад, то хабар наравад ва аспонро ёроқ гардонида дар шабу рӯз чунон равад, ки ногоҳ бирасад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЁРПУРСӢ** یارپرسی ҳолпурсӣ, аҳволпурсӣ, ҳоли якдигарро пурсидан.

Рафиқон, одамият ёрпурсист,
Бипурсед: Он парирух ку, куҷо рафт? *Камоли Хуҷандӣ*

**ЁРШӮЙ** یارشوی меҳрубон, мӯнис, боилтифот, ғамгусор.

Мард бояд, ки ёрҷӯй бувад,
Ёр чун ёфт, ёршӯй бувад.
Шӯяд аз оби лутфу абри карам
Аз замираш ғубори ғуссаву ғам. *Ҷомӣ*

**ЁРҒУ** *т.-м.* یارغو маҳкама, ҷои пурсиши гунаҳкорон, қозихона.

[Урукту] ӯро [Тоҷиддинро] ба ҳазрати Ҳалокухон фиристод ва дар ёрғу гунаҳкор гашт ва шаҳид шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЁРӢ** یاری 1. мадад, кӯмак, ёрмандӣ, ионат.

Ёрӣ зи сабр хоҳ, ки ёре нест
Беҳтар зи сабр мар-тани танҳоро. *Носири Хисрав*

Ту дар кор хомӯш мебошу бас,
Набояд маро ёрӣ аз ҳеҷ кас. *Фирдавсӣ*

**2.** ёр будан; дӯстӣ, муҳаббат.

Сари зулфи ту ёриро нашояд,
Ки душман дӯстдориро нашояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҷафокоро, вафодорӣ биёмӯз,
Зи ёрон шеваи ёрӣ биёмӯз. *Ҳилолӣ*

◇ **ёрӣ кардани** (*ё* **намудани**) **бахт** (*ё* **давлат**) мадад кардани бахт, ионат кардани бахту давлат, рӯй овардани иқбол ва саодат.

Агар бахтам маро ёрӣ намудӣ,
Диломам ба ҷуз Виру набудӣ. *Фахриддини Гурғонӣ*

Бахт аз ӯ безор гашту давлаташ ёрӣ накард,
Ҳар кӣ аз роҳи муҳаббат дар паи ёре нарафт. *Исмат*

**ЁРҶӮЙ** یارجوی ҷӯяндаи дӯст, ҷустуҷӯкунандаи дӯст.

Мард бояд, ки ёрҷӯй бувад,
Ёр чун ёфт, ёршӯй бувад. *Ҷомӣ*

**ЁС** یاس *шакли кӯтоҳшудаи* **ёсаман.**

Баҳри такбир Масеҳои хушанфос куҷост,
Равғани ёсу кафи ҳазрати Ильёс куҷост?*

**ЁСА** *т.-м.* یاسه 1. расм, оин, қоида, қонун; **2.** хоҳиш, орзу, таманно.

Дарфитодандӣ ба раҳ дар пеши ӯ,
Баҳри он ёса бихуфтандӣ ба рӯ. *Румӣ*

**ЁСАМАН||ЁСАМИН||ЁСМИН** یاسمن||یاسمین **1.** буттае, ки гулҳои сафеду кабуду зарди хушбӯй дорад.

Ҳар барф, ки бар замин нишинад,
Баҳри гули ёсмин нишинад. *Ҷомӣ*

Ду рухсораш зи барги ёсамин сохт,
Зи барги ёсаминаш ҳам ҷабин сохт. *Бадрӣ*

**2.** *кинояз аз* рӯй, рухсор.

Зи ҷон зориву аз дил нола мекард,
Зи наргис ёсаминро жола мекард. *Ҷомӣ*

**ЁСАМИНБӮ(Й)||ЁСМИНБӮ(Й)** یاسمین‌بو(ی) хушбӯй, муаттар.

Ҷавобаш дод хуршеди сухангӯй,
Нигори сарвқадди ёсаминбӯй. *Фахриддини Гурғонӣ*

**ЁСАМИНРӮ(Й)||ЁСМИНРӮ(Й)** یاسمین رو(ی) хушрӯ, зебо.

Чу дид Озарафрӯзи дилҷӯйро,
Бути ёсаминрӯи гулбӯйро.... *Хоҷу*

**ЁСАМИНСИМО||ЁСМИНСИМО** یاسمین‌سیما сафедчеҳра.

Ду чашмаанд — яке қиру дигаре симоб,
Шаби бунафшавашу рӯзи ёсминсимо. *Хоқонӣ*

**ЁСАҶ** یاسج *ниг.* **ёсиҷ.**

**ЁСИН** *а.* یاسین **1.** сураи сию шашӯми Қуръон, ки дар вақти назъи ҷон (ҷонканӣ) аз тарафи қорӣ ва ё мулло хонда мешуд.

Мебимирам гар оби чашме нест,
Хандае кун, ки вақти «Ёсин» аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дил хаставу ҷон расида бар лаб,
Бикшой забон ба аҳли мактаб,
К-эй мактабиён, агар тавонед,
«Ёсин» паи марги ман бихонед! *Ҳилолӣ*

**2.** лақаби Муҳаммади пайғамбар; ◇ **ёсин ба гӯши хар хондан** ба одами нофаҳм, кундзеҳни гаҷир панду насиҳат кардан.

**ЁСИҶ||ЁСАҶ||ЁСИЧ** یاسج||یاسچ тири пайкондор.

Зи қоруран ёсиҷу бедбарг
Қавора-қавора шуда диръу тарг. *Низомӣ*

**ЁСМИН** یاسمین *ниг.* **ёсаман.**

**ЁСМИНБӮ(Й)** یاسمین بو(ی) *ниг.* **ёсаминбӯ(й).**

**ЁСМИНРӮ(Й)** یاسمین رو(ی) *ниг.* **ёсаминрӯ(й).**

**ЁСМИНСИМО** یاسمین‌سیما *ниг.* **ёсаминсимо.**

**ЁСО** *т.-м.* یاسا **1.** фармон, ҳукм ва ё қонунномаи подшо-

ҳони муғул; **ёсои Чингизхон** қонун, расму оин, ки бо ҳукми Чингизхон ҷорӣ шуда буд.

Ҳар гоҳ ки андешаи ҷанги душман кунанд, бинобар ёсои Чингизхон, аз мухталифоти аслиҳа ва олоти мутанаввиа то дирафшу сӯзан бо худ ҳамроҳ дошта бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ҷазо; ҷазои қатл; **ба ёсо расидан** кушта шудан, ба қатл расидан.

[Элдор]... дар авоили аҳди подшоҳи ислом Ғозонхон... дар ҳудуди Рум ба ёсо расид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ба ёсо расонидан** ба қатл расонидан, қатл кардан.

Аз мардуми Деболпур, ки мусофири Қобулиро бо ҳазор кас кушта буданд, ҳасбулҳукм, понсад кас аз эшон ба ёсо расониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЁСОМИШӢ** *т.-м.* یاسامیشی оростагӣ, тартиб, интизом; **ёсомишӣ кардан** ба тартибу интизом даровардан.

[Лашкаркашони Бароқ] аз ҷонибайн лашкарро ёсомишӣ карданд ва сафҳо баркашиданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Улусҳоро ба навъе ёсомишӣ кард, ки бар он мазиде набуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЁСОҚ** *т.-м.* یاساق 1. қонунномаи муғулҳо.

[Обоқохон] аввал фармуд, ки ёсоқҳо, ки Ҳалокухон фармуда... тамомат бар қарори муҷро ва мумзо бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ҷазо; сиёсат, ҷазои қатл; **ба ёсоқ расидан** ба ҷазои қатл расидан.

Султон Рукниддини Сулаймон дар замони Иқохон бинобар фармони ӯ ба ёсоқ расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ба ёсоқ расонидан** ба ҷазои қатл расонидан.

Оқибат хиёнати Маҷдулмулк зоҳир шуд ва хон бар ӯ мутағайир гашт, ӯро ба ёсоқ расонид. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ЁФА** یافه 1. гумшуда, парешон, пароканда; *муқ.* **ёва** 2.

Хоста тороҷ карда, сар ниҳода бар зиён,
Лашкарат ҳамвора ёфа чун рама(-и) рафташубон.
*Рӯдакӣ*

**ёфа кардан** гум кардан.

Ё ҷон ба чанги ишқ супору маҷӯй ҷанг,
Ё ёфа кун ту ҷону дилу дини худ гузор.
*«Тарҷимон-ул-балоғат»*

2. беҳуда, бефоида.

Суви кордононш нома навишт,
Ки моро худованд ёфа наҳишт. *Дақиқӣ*

Барафшон ту ба боди кина ганҷат,
Ки ҳамчун бод бошад ёфа ранҷат.
*Фахриддини Гургонӣ*

3. сухани бемаънӣ, сухани беҳуда, ҳарза, сафсата.

Кунун омад, эй шоҳ Гургин зи роҳ
Забон пур зи ёфа, равон пургуноҳ. *Фирдавсӣ*

**ЁФАДАРО(Й)** یافه‌درا(ی) ҳарзагӯй, ёвасаро, бемаънигӯй, сафсатагӯй.

Гар касе гӯяд, ки дар гетӣ касе бар сони ӯст,
Гар ҳама пайғамбаре бошад, бувад ёфадарой.
*Манучеҳрӣ*

Нобакоре дурӯи ёфадарой,
Золиме умркоҳи корафзой. *Саноӣ*

**ЁФАКОРӢ** یافه‌کاری беҳудакорӣ, абаскорӣ.

Мабар з-ин пеш дар уммеди ман ранҷ,
Ба боди ёфакорӣ бар мадеҳ ганҷ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ёфт** یافت *асоси замони гузаштаи* **ёфтан.**

**ЁФТ** یافت: **ёфт шудан** пайдо шудан.

Дар он дарьё ёфт нашавад на мадду на ҷазр.
*«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Агар тафовуте андар миёна ёфт шавад,
Ҳамин бувад ки ту дар Мисриву манам дар ҷоҳ.
*Урфӣ*

**ЁФТАН** یافتن 1. пайдо кардан, ҳосил кардан, ба даст овардан.

Чу барқ аз чанги фурсат рафт, Бедил, домани васлаш,
Зи дуди хирмани ҳастӣ магар ёбам нишонашро.
*Бедил*

Гарчи бошад заифу зудзавол,
Ёбад аз тарбият ҷамолу камол. *Ҷомӣ*

2. ҳисоб кардан; эътироф кардан, дуруст шумурдан.

Аз ҳукми ту гузир мабодо замонаро,
Зеро замона ҳукми туро ҳақгузор ёфт. *Анварӣ*

3. фаҳмидан, донистан, дарьёфтан, дарк кардан.

Гаҳе мегуфт: Мееёбам, ки дорӣ
Ба дил фикре, вале бар лаб наёрӣ. *Нозим*

Ҳар он кӣ ёфт парӯ боли маънии Шоҳин,
Агар ба тораки гардун расад, шикори ман аст.
*Шоҳин*

4. *маҷ.* дидан.

Чун наздики хоҷа расидам, ёфтам вайро сахт дар тобу хашм, хизмат кардам, сахт гарм пурсид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Вақти хуш нест насиби дили маънииталабон,
Ҳар кӣ аз аҳли сухан ёфтаам, ноком аст. *Мулҳам*

5. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'баҳра ёфтан', 'роҳат ёфтан' ва ғ.

**ЁХТАН** یاختن 1. берун кашидан, теғро аз ғилоф баровардан; 2. андохтан, задан; **даст ёхтан** даст дароз кардан ба сӯи касе, чизе.

Миён танг хун рехтанро бибаст,
Ба Баҳроми Озармиҳон ёхт даст. *Фирдавсӣ*

**ЁҒИГАРӢ** یاغی گری саркашӣ, нофармонӣ; исьён; душманӣ, мухолифат.

Овозаи ёғигарӣ ва фитнаи Наврӯз ба афвоҳ афтод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Гурӯҳе зи ақлу киёсат барӣ
Дар он ҷо зада куси ёғигарӣ. *Ҳотифӣ*

**ЁҒӢ** یاغی саркаш, нофармон, исьёнгар.

[Қоон]... баъзе вилояти ёғӣ, ки наздик бошад, ба лашкарҳое, ки дар ҳаволии тахтгоҳ бошад, мусаххар ва мустахлас мегардонд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Абдуллатифро шайтон иғво кард, то бар падар осӣ ва ёғӣ шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Фалоҷарам баъд аз муроҷаати султон ин вилоятҳо ёғӣ шуданд. *Аҳмади Дониш*

**ЁҚУТ** *а.* ياقوت **1.** чанд навъ аз сангҳои қиматбаҳо, ки сурх, зард, кабуд, сабз ва сафед мешавад.

Биёростандаш ба дебои зард,
Ба ёқуту пирӯзаву лоҷвард. *Фирдавсӣ*

Сулаймони Варроқ гуфт: ... Нигине аз ёқут дидам, ки тӯли ӯ чаҳор ангушт ва арзи ӯ ду ангушт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Ёқутро ба лаъли ту нисбат намерасад,
Ҳарчанд ин муқобала урфан муқаррар аст. *Шоҳин*

**2.** *киноя аз* ашки хунин.

Дурру ёқут ба пой афканам аз чашму дилам,
Гар расули ту ба ҷон бохтан орад хабарам. *Исмат*

**3.** *киноя аз* лаби сурх.

Ту дар ёқут пинҳон кардаӣ дур,
Чунон к-андар само икди Сурайё. *Исмат*

**4.** *киноя аз* шароби сурх ва ё шаробе, ки дар ҷом ёқути сурхранг менамояд.

Нишастанд фарзонагон шодком,
Гирифтанд ҳар як зи ёқут ҷом. *Фирдавсӣ*

**ёқути азрақ** *ниг.* **ёқути кабуд; ёқути зард** (*ё* **асфар**) а) топаз; б) *киноя аз* офтоб.

Дигар рӯз чун гунбади лоҷувард
Бароварду бинмуд ёқути зард... *Фирдавсӣ*

**ёқути кабуд** (*ё* **азрақ**) сапфир; **ёқути лаб** *киноя аз* сурхии лаб, лаби сурх.

Қадри ёқути лаби ӯро кӣ медонад, ки чист,
Ҷавҳарӣ қимат надонад гавҳари нодидаро. *Соиб*

**ёқути майфурӯш** *киноя аз* лабу даҳони маҳбуба.

Ҳар зоҳиде, ки дида ёқути майфурӯшат,
Саҷҷода тарк дода, паймона даркашида. *Ҳофиз*

**ёқути музоб** а) ёқути гудохта; *киноя аз* шароби сурх.

Ба ҳавои лаби шириндаҳанон чанд кунӣ
Ҷавҳари рӯҳ ба ёқути музоб олуда? *Ҳофиз*

б) *киноя аз* хун.

Шамшере бошад оташфеъли обдор, ки рӯзи хайҷо аз чашмаи мино сели ёқути музоб ронад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ёқути мусаттаҳ** ёқути ҳамвор ва соф.

Як дона ёқути мусаттаҳ дорам, барӣ ва бифурӯшӣ. *Авфӣ*

**ёқути ноб** а) ёқути соф; б) *киноя аз* маи холис.

Раҳиқи мураввақ, ақиқи музоб,
Зароби чу симобу ёқути ноб. *Хоҷу*

**ёқути обдор** ёқути аъло, ёқути дурахшон, ёқути тар.

Нилуфари кабуд нигаҳ кун миёни об
Чун теғи ободаву ёқути обдор. *Кисоӣ*

**ёқути равон** а) шароби сурх; б) ашки хунин; **ёқути руммонӣ** ёқути сурх монанди донаи анор.

Ӯро тахте буд чаҳорпоя аз ёқути руммонӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар авранги ёқути ӯ конияст,
Маро лаб чу ёқути руммонияст. *Низомӣ*

**ёқути сайёл** а) ёқути равон ва моеъ; б) *киноя аз* шароби сурх.

Бубин каҳрабои рухи олро,
Ба чарх ор ёқути сайёлро. *Зуҳурӣ*

**ёқути сарбаста** *киноя аз* даҳони хомӯш.

Ба посух намудан зани ҳушманд
Зи ёқути сарбаста бикшод банд. *Низомӣ*

**аз ёқути сарбаста банд кушодан** лаб ба сухан боз кардан.

Ба посух намудан зани ҳушманд
Зи ёқути сарбаста бикшод банд. *Низомӣ*

**ёқути сурх** лаъл.

Ҳамоил яке дашна андар бараш,
Зи ёқути сурх афсаре бар сараш. *Фирдавсӣ*

**ёқути сухангӯй** *киноя аз* лаб.

Дуздида чу ҳандон шуд ёқути сухангӯят,
Бозори гуҳар бишкаст, нархи шакар арзон шуд. *Исмат*

**ёқути тар** а) ёқути обдор, ёқути дурахшони аъло.

Ташбеҳ ҷуз ба ҷавҳари ҷон пораво бувад
Лаъли туро, ки ханда ба ёқути тар зада. *Шоҳин*

б) *киноя аз* ангур.

Нахшабиҳои вай аз гавҳари пок
Карда ёқути тар овезаи ток. *Ҷомӣ*

**ёқути қадаҳ** шароби сурх ва ё шаробе, ки дар қадаҳи ёқутӣ рехта мешавад ва сурхранг менамояд.

Ёд бод он ки чу ёқути қадаҳ ханда задӣ,
Дар миёни ману лаъли ту ҳикоятҳо буд. *Ҳофиз*

◇ **ёқути хуршедро дузд бурдан** шаб шудан.

Чу ёқути хуршедро дузд бурд,
Ба ёқут ҷустан ҷаҳон пай фушурд. *Низомӣ*

**ба алмоси мижа ёқут суфтан** ашк рехтан, гиристан.

Ба алмоси мижа ёқут месуфт,
Зи ҳоли хештан бо кӯҳ мегуфт,
Ки эй кӯҳ, арчи дорӣ санги хора,
Ҷавонмардӣ куну шав пора-пора! *Низомӣ*

**ба нӯги мижа ёқут суфтан** *ниг.* **ба алмоси мижа ёқут суфтан.**

Дӯш аз ғами ту даме нахуфтам то рӯз,
Ёқут ба нӯги мижа суфтам то рӯз.
Дардат, ки ба кас наметавонам гуфтан,
Ҳам бо дили хештан бигуфтам то рӯз. *Ҳофиз*

**ЁҚУТВОР** ياقوتوار монанди ёқут, ёқутмонанд; ◇ **оби ёқутвор** *киноя аз* шароби сурх.

Биё, соқӣ, он оби ёқутвор
Дарафкан бад-он ҷоми ёқутвор. *Низомӣ*

**ЁҚУТИН** ياقوتين ёқутӣ, аз ёқут сохташуда.

Сиришки абр чун май гашту гул чун ҷоми ёқутин,
Чаман чун базмгоҳи шоҳу булбул чун ғазалхон шуд... *Муиззӣ*

**ЁҚУТЛАБ** ياقوتلب сурхлаб.

Гар дар бари ман дилбари ёқутлаб аст,
В-ар оби Хизр ба ҷои оби инаб аст,
Гар Зӯҳра бувад мутрибу ҳамдам — Исо,
Чун дил набувад шод, чӣ ҷои тараб аст? *Хайём*

**ЁҚУТМИҒФАР** ياقوتمغفر дорои кулоҳи ҷангии сурх.

Ба размоварӣ тоҷдорони лола,
Мусалсалкамандони ёқутмиғфар. *Мушфиқӣ*

**ЁҚУТРАНГ** ياقوترنگ сурхранг; **лаби ёқутранг** лаби сурх.

Дақиқӣ чор хислат баргузидаст,
Ба гетӣ аз ҳама хубию зиштӣ:
Лаби ёқутрангу нолаи чанг,
Маи хушрангу дини зардҳуштӣ. *Дақиқӣ*

◇ **лаъли ёқутранг** *киноя аз* шароби сурх.

Бидеҳ, соқӣ, он лаъли ёқутранг,
Қи бурд аз рухи лаъли ёқут ранг. *Ҳофиз*

**ЁҚУТФОМ** یاقوتفام ёқутранг, сурхранг, сурх.

Биёмад аз он ҷойгаҳ шодком,
Рух аз хуррамӣ гашта ёқутфом. *Фирдавсӣ*

**ашки ёқутфом** *киноя аз* ашки хунин.

Ба дебоча-бар ашки ёқутфом
Ба ҳасрат бибориду гуфт: Эй ғулом! *Саъдӣ*

**ЁҚУТӢ** یاقوتی **1.** мансуб ба ёқут; **2.** ёқутмонанд; сурх, сурхранг; **ашки ёқутӣ** *киноя аз* оби дидаи хунин.

Он ки ӯ зад рақами ишқи ту бар сафҳаи дил
Ашки ёқутиву рухсораи коҳӣ дорад. *Муҳьӣ*

**ЁҲУ** یاهو **1.** овозе, ки аз даҳони як навъ кабӯтар мебарояд; **2.** *д.* калимаест, ки дарвешон ба кор мебуранд ва мақсадашон «худованд» гуфтан буд (аз калимаҳои арабии «ё ҳува»); **ёҳу задан** а) садои ёҳу-ёҳу баровардан.

Кабӯтар чу ёҳу зад аз рӯи завқ,
Шуд аз зикри ӯ бӯстон гарми шавқ. *Туғро*

б) *д.* худованд гуфтан, худоро ёдоварӣ кардан.

Бар сари сарв саҳар фохта ку-ку мезад,
Ё фаришта ба фалак наъраи «ёҳу» мезад?
*Ибни Ямин*

# Ж

**Ж** харфи ҳаштӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — харфи ژ; *ниг.* **же.**

**ЖАВ||ЗАВ** ژو||زو дарьё, баҳр.

Марди маллоҳи пири андакгӯ
Ронд бар бод киштӣ андар жав. *Унсурӣ*

**ЖАВОГОР||ЖАВОҒОР||ЖАВОГАР** ژواگار||ژواغار||ژواگر **1.** номи ҷашни машҳури оташпарастон; **2.** номи яке аз рӯҳониёни оташпарастон.

Зи юмну эҳтимоми ӯ дар ислом
Аҷаб набвад зи имони Жавоғор. *Шамси Фахрӣ*

**ЖАВРАК** ژورک паррандаест хурду сурхранг, ки онро сурхоб ҳам мегӯянд.

Шорак чу муаззин ба саҳар ҳалқ кушуда
В-он жавраку он саъва аз он дода азонро. *Саноӣ*

**ЖАГӮР||ЖАКӮР** ژگور||ژکور хасис, бахил; зуфт; сифла, дун.

Чархи фалак ҳаргиз пайдо накард.
Чун ту яке сифлаву дуну жагӯр. *Рӯдакӣ*

Замона мадҳи туро ҷовидон ҳамедорад,
Аз он ки сахт азиз асту ӯст сахт жакӯр. *Ломеӣ*

Ба ваҳми ҳеҷ ҳакиме набуд аз ин ҳикмат,
Ки сол сифлаву зуфту бахилу сахт жакӯр. *Сӯзанӣ*

**ЖАД** ژد самғ, шилми дарахт.

**ЖАДВОР||ЗАДВОР** ژدوار||زدوار номи доруи зидди сам[м], машҳур ба моҳпарвин.

**жак** ژک *асоси замони ҳозираи* **жакидан.**

**ЖАК** I ژک сухане, ки аз қаҳру ғазаб зери лаб гуфта мешавад.

**ЖАК** II ژک гирди даҳон, атрофи даҳон.

Зи сармо жаку пӯзи саг баста буд,
Бузу меш бар ҷой барбаста буд. *Асҷадӣ*

**ЖАКИДАН** ژکیدن ғур-ғур кардан, зери лаб аз рӯи хашму ғазаб худ ба худ гап задан.

Сухан ҳама сухани Ғозӣ буд ва хилватҳо дар ҳадиси лашкар бо вай мерафт ва падариёнро нек аз он дард меомад ва межакиданд, то охир бияфкандандаш. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Эй табъи созвор, чи кардам? Туро чӣ буд?
Бо ман ҳаменасозию доим ҳаме жакӣ. *Кисоӣ*

Ҳама раҳ зи доно ҳаме лаб макид,
Фуруд омад аз аспу чанде жакид. *Фирдавсӣ*

**ЖАКОН||ЖУКОН** ژکان аз дилтангӣ ва хашм бо худ ғур-ғуркунанда, зери лаб сухангӯянда.

Ҳушевор аз тухмаи гевгон,
Ки бар дарду сахтӣ нагардад жакон. *Фирдавсӣ*

Биёмад жакон аз бари шоҳ ӯ,
Ҳама тира дид ахтару гоҳ ӯ. *Фирдавсӣ*

**ЖАКОРА** ژکاره лаҷҷоҷ, ситезакор; кинавар.

То рӯз падидояд, осоиш ёбам
З-ин иллати макрӯҳу ситамкори жакора. *Ҳисравонӣ*

Магар Парвин зи дардам шуд жакора,
Ки гирд омад ба ҳам чандин ситора.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ЖАКӮР** ژکور *ниг.* **жагӯр.**

**ЖАНА** ژنه **1.** неши ҷонварони газанда монанди пашша ва занбӯр; **2.** нӯги сӯзан.

**ЖАНГ** I ژنگ **1.** занг, махсусан занги гандум; **2.** чин, оҷинг, ки ба рӯи одамон аз пирӣ пайдо мешавад.

**ЖАНГ** II ژنگ *шакли кӯтоҳшудаи* **Аржанг.**

Он саҳни чаман, ки аз дами дай
Гуфтӣ, дами гург ё паланг аст.
Акнун зи баҳори монавитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу Жанг аст. *Рӯдакӣ*

**ЖАНГА** ژنگه *ниг.* **жанг** I 1.

**ЖАНГДОН** ژنگدان занг, зангӯла.

**ЖАНД** I ژند **1.** номи китоби Зардушт; *муқ.* **Занд** I.

Шаҳаншоҳи Эрон сару тан бишуст,
Ба ҷое хиромид бо Жанду Уст. *Фирдавсӣ*

В-агар Қайсар сиголад рози Зардушт,
Кунам зинда русуми Жанду Усто. *Хоқонӣ*

2. шакли кӯтоҳшудаи Жандаразм, ки номи тағои Сӯҳроб буд.

Ба шоистакорӣ бурун рафт Жанд,
Гаве дид бар сони сарви баланд. *Фирдавсӣ*
Зи фитроки зин баркушоям каманд,
Бихоҳам аз эрониён кини Жанд. *Фирдавсӣ*

**ЖАНД** II ژند *шакли кӯтоҳшудаи* **жанда** I; **жанд-жанд** жанда-жанда, пора-пора (оид ба либос).

Ҳам хомаи маосири ман карда рез-рез,
Ҳам ҷомаи мафохири ман карда жанд-жанд.
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ЖАНДА** I ژنده **1.** кӯҳна, порашуда, либоси кӯҳна ва порашуда.

Ба нони хушк пеши бенавое,
Ба далки жанда бар пушти гадое. *Хисрави Деҳлавӣ*

Шахсе бо либосе жанда ва ҷомае кӯҳна ҷиҳати муҳимме ба боргоҳи ӯ даромад. *«Равзат-ус-сафо»*

Дид вақте яке пароканда
Зиндаи зери ҷомаи жанда. *Саноӣ*

**жанда шудан** пора гаштан, кӯҳна шудан; **2.** либос.

Осмонро ба ҷои далқи кабуд
Жандае тозатар надӯхтаанд. *Хоқонӣ*
На султон харидори ҳар бандаест,
На дар зери ҳар жандае зиндаест. *Саъдӣ*

**3.** пир, фарсуда.

Сари жандаи Зол чун барф гашт,
Зи хуни ялон хок шангарф гашт. *Фирдавсӣ*

**4.** ганда, бад.

Ҷуз ба назми сухан куҷо ёбӣ
Огаҳӣ аз дурусту жандаи ман. *Сӯзанӣ*

**жанда кардан** корро дуруст накардан, ба табъи дил иҷро накардани кор.

**ЖАНДА** II ژنده *ниг.* **занда.**

**ЖАНДАКАФШ** ژنده کفش **1.** он кӣ кафшаш кӯҳна ё дарида бошад, кӯҳнакафш, даридакафш; **2.** кафши кӯҳна.

Ё дилам деҳ боз, то чанд аз бало?
Ё на, боре жандакафше деҳ маро. *Аттор*

**ЖАНДАПИЛ** ژنده پیل **1.** фили бузург, фили калон ва ҳайбатнок.

Яке жандапиле биёростанд,
Бар ӯ тахти заррин бипеpостанд. *Фирдавсӣ*
Ба тан жандапилу ба ҷон Ҷабраил,
Ба каф абри баҳман, ба дил рӯди Нил. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* паҳлавон, далер.

Бигуфто: Дареғ аз чунин жандапил,
Ки будӣ хурӯшон чу дарьёи Нил. *Фирдавсӣ*

**ЖАНДАПЕРОҲАН||ЖАНДАПИРОҲАН** ژنده پیراهن он кӣ пероҳанаш дарида бошад, даридалибос.

Чу гул гарчи ӯ жандапероҳан аст,
Вале бӯи ӯ аз дигар гулшан аст. *Мунҷик*

**ЖАНДАПӮШ** ژنده پوش касе, ки либоси пора-пора мепӯшад, кӯҳнапӯш.

Зи фармон сар озодаю жандапӯш,
Зи овози беғора осудагӯш. *Фирдавсӣ*
Чандон бимон, ки ҷомаи азрақ кунад қабул
Бахти ҷавон-т аз фалаки пири жандапӯш. *Ҳофиз*

**ЖАНДАШЕР** ژنده شیر шери калонҷуссаи ҳайбатнок.

Замоне ҳамсбуд Сӯҳроб дер,
Наёмад ба наздики ӯ жандашер. *Фирдавсӣ*

**ЖАНДАҚАБО** ژنده قبا **1.** он кӣ қабояш дарида ё кӯҳна бошад, жандалибос, даридалибос; **2.** *маҷ.* фақир, гадо.

Гар зи ушшоқи ту ман кушта шавам, умри ту бод,
Дар сафи каҷкулаҳон жандақабое кам гир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЖАНДБОФ** ژندباف булбул, андалеб.

**ЖАНДХОН** ژندخوان хонандаи китоби Жанд (Занд); ◇ **мурғи жандхон** *кинояг аз* булбул.

Панди он пири муғон ёд оваред,
Бонги мурғи жандхон ёд оваред. *Хоқонӣ*

**ЖАРД** ژرد **1.** пурхӯрӣ, бисьёрхӯрӣ, шикампарастӣ.

Зи дидор хезад ҳама орзу,
Зи чашм аст, гӯянд, жарди гулӯ. *Рӯдакӣ*

**2.** пурхӯр, шикампараст.

**ЖАРОҒАН||ЖАРОҒАНГ** ژراغن||ژراغنگ регистон, замини регнок; замини шӯр, шӯразор; замини сахт, шах; *муқ.* **зароған.**

Замини жароған ба сахти чу санг,
На оромгоҳу на обу гиё. *Баҳромӣ*
Замини жароғангу роҳи дарозаш
Ҳама санглоху ҳама шӯра яксар. *Асҷадӣ*

**ЖАРФ** ژرف **1.** чуқур, амиқ, белоён.

Яке жарф дарьёст бун нопадид,
Дари ганҷи розаш надорад калид. *Фирдавсӣ*
Ба дарьёи жарф он ки ҷӯяд садаф,
Бибояд-ш ҷон бар ниҳодан ба каф. *Асадӣ*

[Муғулҳо] ... бар ҷӯйҳои амиқ ва обҳои жарф пулҳои устувор бастанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ғори жарф** ғори бепоён.

Асп дар ғори жарф ронд савор,
Ганҷи кайхисравӣ супурд ба ғор. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* бо диққат, дақиқона; **жарф нигаристан** (*ё* **нигоҳ кардан**) чуқур нигоҳ кардан, бо диққат нигаристан.

Бигуфтам ҳама гуфтанӣ сар ба сар,
Ту жарф андар ин пандднома нигар. *Дақиқӣ*
Чу дар кори он жарф кардам нигоҳ,
Бибандам ҳаме бар хирад дев роҳ. *Фирдавсӣ*
Дар ҳоли хештан чу ҳаме жарф бингарам,
Сафро ҳамсбарояд аз андӯҳ, ба сар маро.
*Носири Хисрав*

**3.** умқ, чуқурӣ, қаъp.

Зи жарфи замин то ба чархи баланд,
Зи хуршед то тира хоки нажанд. *Фирдавсӣ*
Фурӯ афтам зи кӯҳи тундболо,
Ҷаҳам дар мавҷи обу жарфи дарьё.
*Фахриддини Гургонӣ*

**4.** *маҷ.* мушкил.

Қадом аст марде пижӯҳанда роз,
Ки паймояд ин жарф роҳи дароз? *Дақиқӣ*
Ба дил гуфт Пирон, ки жарф аст кор
Зи Тӯрон шудан пеши он шаҳриёр. *Фирдавсӣ*

5\. *маҷ.* нозук, борик.

Онам, ки ба сеҳркории жарф,
Аз шӯъла тарош кардаам барф. *Файзӣ*

✧ **чашми жарф** дидаи басорат, дидаи нозукбин.

Бикшой чашми жарфу нигаҳ кун ба шанбалид,
Тобон ба сони гавҳар андар миён хавид. *Кисоӣ*

**(ин) ғори жарф** *кироя аз* дунъё, ҷаҳон.

Зи шоҳони гетӣ дар ин ғори жарф
Киро буд чун ман ҳарифе шигарф. *Низомӣ*

**ҳарфи жарф** сухани пурмазмун.

Гар машом орӣ ба ҳарфи жарфи ман,
Бишнавӣ ту бӯи хун аз ҳарфи ман. *Аттор*

**ЖАРФАНДЕШ** ژرفاندیش 1. дурандеш, дурбин; 2. нозукбин.

**ЖАРФБИН** ژرفبین чуқурбин, дурбин; оқил, доно.

Чу бинад бад-ин андарун жарфбин,
Чӣ гӯӣ ту, эй файласуф, андар ин.
*Абӯшакури Балхӣ*

Яке чора овард аз дил ба ҷой,
Ки буд жарфбину батадбиру рой. *Фирдавсӣ*

**ЖАРФБИНИ** ژرفبینی чуқурбинӣ, дурбинӣ, оқилӣ, доноӣ.

**ЖАРФНИГАР** ژرفنگر мутааммиқ, борикбин, нозуксанҷ.

**ЖАРФНИГОҲ** ژرفنگاه бо тааммул назаркунанда, борикбин, бориксанҷ.

**ЖАРФО** ژرفا жарфӣ, чуқурӣ, қаър, умқ.

**ЖАРФЬЁБ** ژرفیاب борикбин, бофаросат, басир, дақиқназар.

Чудо кард пас Юсуфи жарфьёб
Зи пеши Зулайхо ба шаб ҷомахоб. *Фирдавсӣ*

Чароғи ҷаҳон — Юсуфи жарфьёб
Шитобид ҳам дар замон сӯи об. *Фирдавсӣ*

**ЖАРФӢ** ژرفی 1. умқ, чуқурӣ.

Ба сӯи боз шудан сӯи ӯ чунон тозанд,
Чу сӯи жарфӣ хошокҳо бар оби равон. *Фаррухӣ*

Ҳамон ҷо яке саҳмгин ҷоҳ буд,
Ки жарфиш сад шоҳраш роҳ буд. *Асадӣ*

2\. *маҷ.* тааммул, боэҳтиётӣ, зиракӣ, борикбинӣ.

В-аз он пас бад-ӯ гуфт: Рав кори хеш
Ба жарфӣ нигаҳ дору магрез пеш! *Фирдавсӣ*

**ба жарфӣ дидан** чуқур мулоҳиза кардан, борикбинӣ кардан, дурандешӣ кардан.

Пижӯҳиш фазою битарс аз камин,
Сухан ҳар чӣ бошад, ба жарфӣ бубин. *Фирдавсӣ*

**ба жарфӣ нигаҳ кардан** *ниг.* **ба жарфӣ дидан.**

Ба жарфӣ нигаҳ кун, ки бо Яздигирд
Чӣ кард ин барафрохта ҳафт гирд. *Фирдавсӣ*

**ЖАФ** ژف тар, рутубатнок, намнок.

**ЖАФИДАН** ژفیدن тар шудан, обро ба худ кашидан, мартуб *шудан, намнок шудан.*

**ЖАФК** ژفک чирки гӯшаи чашм.

Чашму мижгон зи жафк гандида... *Тайён*

**ЖАФКНОК** ژفکناک чиркнок (оид ба чашм).

**ЖАФКОБ** ژفکاب *ниг.* **жафк.**

**ЖАФТ** ژفت калонҷусса, фарбеҳ.

Бирав ба зери рикобаш чу асби тозӣ чуст,
Мабош дар раҳи ҳукмаш чу гови коҳил жафт.
*«Фарҳанги Шуурӣ»*

**ЖАХ** I‖**ЗАХ** ژخ‖زخ *нолаи зор ва ҳазин;* бонг, садои баланд.

Чун кашаф анбӯҳ ғавғое бидид,
Бонгу жаххи мардумон, — хашм оварид. *Рӯдакӣ*

Бӯй баромехт гул чу анбари ашҳаб,
Бонг барангехт мурғ бо захи танбӯр. *Мунҷик.*

**ЖАХ** II ژخ *шакли кӯтоҳшудаи* **ожах.**

**ЖАХШ** ژخش 1. барқ, дурахш; 2. қавси кузаҳ.

**ЖАҒАНД** ژغند овози воҳиманоки ҷонварони ваҳшӣ.

Кард рӯбаҳ юзворе як жағанд,
Хештанро з-он миён берун фиканд. *Рӯдакӣ*

Чӣ кунад бо маҳобати ту ҳасуд,
Чӣ занад пеши бонги шер жағанд. *Шамси Фахрӣ*

**ЖАҒ-ЖАҒ** ژغژغ 1. садое, ки дар вақти ба ҳамдигар хӯрдани чормағз ва донаҳои дигар дар ҷувол пайдо мешавад.

Жағ-жағи он ақлу мағзатро барад,
Сад ҳазорон ақлро як нашмарад. *Румӣ*

2\. овозе, ки дар вақти қаҳру ғазаб аз ба ҳам хӯрдани дандонҳо ҳосил мешавад.

Жағ-жағи дандони ӯ дил мешикаст,
Ҷони шерони сияҳ мешуд зи даст. *Румӣ*

3\. овозе, ки дар вақти хӯрдан ё хоидани чизе пайдо мешавад.

**ЖАҒОР** I ژغار 1. доду фарьёд, бонги баланд, наъра.

Ба яке захми тапонча, ки бад-он рӯи карех
Бизадам, ҷанг чӣ созӣ, чӣ кунӣ бонгу жағор?
*Абулмасали Бухорӣ*

2\. сахтӣ; шиддат.

**ЖАҒОР** II ژغار як навъ гиёҳе, ки ба он матоъро ранг мекунанд, гиёҳи рангдиҳанда.

**ЖАҒОРА** I ژغاره нони арзан, зағора.

Рафиқони ман бо маю нозу неъмат,
Манам орзуманди якто жағора. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЖАҒОРА** II ژغاره ғоза, сурхӣ, ки ба рӯй мемоланд.

**ЖАҒОРА** III ژغاره нофи ҳайвон, махсусан нофи гов.

**ЖАҒОРА** IV ژغاره *ниг.* **жағор** I.

**ЖЕ** ژ номи ҳарфи чордаҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ ژ ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 7 баробар аст.

**ЖЕВА** ژیوه симоб.

**ЖЕҒ-ЖЕҒ‖ЖИҒ-ЖИҒ** ژیغ‌ژیغ садое, ки аз кушодан ва бастани дар пайдо мешавад.

Сад дарича дар суи марги ладеғ
Мекунад андар кушодан жеғ-жеғ. *Румӣ*

**ЖИДА** ژده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **жидан;** 2. халонидашуда, сӯзан задашуда.

**ЖИДАН** ژدن *шакли кӯтоҳшудаи* **ожидан.**

Ба наздики он гург бояд шудан,
Ҳама чарми ӯро ба пайкон жидан. *Фирдавсӣ*

**ЖИЁН** ژیان хашмгин, ғазабнок, қаҳролуд; дарранда, ваҳшӣ (дар бораи он даррандаву парранда ва ҳайвоноти гӯштхӯр гуфта мешавад, ки сифати хашмнокӣ доранд).

Дар ин беша з-ин беш магзор гом,
Ки бабри жиён дорад андар куном. *Асадӣ*

Набошад ҷуз аз ростӣ дар миён
Набояд будан чун паланги жиён. *Фирдавсӣ*

Мӯрчагонро чу бувад иттифоқ,
Шери жиёнро бидаронанд пӯст. *Саъдӣ*

**гӯри жиён** гӯрхари ваҳшӣ.

Гирифт ӯ ба тундӣ якеро миён
Чу шере, ки ёзад ба гури жиён. *Фирдавсӣ*

**ЖИНГ** ژنگ қатраи борон.

**ЖИХОР** ژخار 1. бонг, наъра, фарьёд; 2. *маҷ.* сахтӣ, шиддат.

**ЖИҒ-ЖИҒ** ژیغ ژیغ *ниг.* **жеғ-жеғ.**

**ЖОВИДАН** ژاویدن хоидан, ҷавидан; нишхӯр кардан, кавша кардан.

**ЖОЖ** I ژاژ гиёҳи бағоят сафеди бемаза, ки шутур онро ҳарчанд хояд ҳам, фурӯ бурда наметавонад.

Жож дорӣ туву ҳастанд басе жожхӯрон
В-ин аҷаб нест, ки тозанд сӯи жож харон.
*Асҷадӣ*

Жож мехояму жожам шуда хушк,
Хор дорад ҳама чун пӯки биғоз.
*Абдулаббоси Аббосӣ*

**ЖОЖ** II ژاژ суханҳои беҳуда ва бемазза, ҳарза, ёва, хазьен.

Ман ин ҳама зи тариқи мутоябат гуфтам,
Магар нагӯӣ, к-ин жож бошаду хазьён. *Фаррухӣ*

Шеъри жож аз даҳони ман шакар аст,
Шеъри нек аз даҳони ту пинӯ. *Тайён*

**жожи мутайян** беҳуда, фаҷ.

Малак мантиқуттайри туйёр донад
Зи жожи мутайян, ки Тайён намояд. *Хоқонӣ*

**жож гуфтан** беҳуда гуфтан, ҳарзагӯи кардан.

Ҳама гӯяндаи фиску фуҷурем,
Зи ҳазлу жож гуфтан абкаме ку? *Саноӣ*

**жож дароидан** беҳуда гуфтан, ҳарзагӯӣ кардан.

Қасе, ки жож дароянд, ба даргаҳаш нашавад,
Ки чарбгӯён он ҷо шаванд кундзабон. *Фаррухӣ*

**жож лоидан** ёва ва беҳуда гуфтан.

Он хабис аз шайх мелоид жож,
Қажнигар бошад ҳамеша ақли кож. *Румӣ*

**жожи сафсоф рондан** гапи беҳуда гуфтан.

Азим иғмоз фармуд бар чандин жожи сафсоф, ки ман рондам. *«Калила ва Димна»*

**жож хоидан** сухани беҳуда ва бефоида гуфтан.

Гӯш кун ҳасби ҳоли Хоқонӣ,
Гарчи ӯ жож бештар хояд. *Хоқонӣ*

То на шахс аст, истода ба пой,
Бахри исботи соя жож махой! *Ҷомӣ*

**ЖОЖА** ژاژه *ниг.* **жож I, II.**

**ЖОЖАК** ژاژک лӯбиё.

**ЖОЖДАРОЙ** ژاژدرای беҳудагӯӣ, ёвагӯӣ, ҳарзагӯӣ.

Қасе, ки гӯяд ман чун туам ба фазлу ҳунар,
Сабукхирад бувад ёвагӯю жождарой. *Фаррухӣ*

**ЖОЖИДАН** ژاژیدن 1. нишхор кардан, кавша кардан; 2. *маҷ.* ҳарза гуфтан, суханони беҳуда гуфтан, жож хоидан.

Хорӣ аз ӯ бас бувад он, к-ат кунад
Ранҷа ба жожидани бисьёри хеш. *Носири Хисрав*

**ЖОЖТАБЪ** ژاژطبع беҳудагӯӣ, ёвагӯӣ; бадтинат.

Фузулӣ мекунам, кай жожтабъон қадри он дорад,
Ки орад дар муқобил нуктае бо сеҳри Саҳбонаш.
*Ҷомӣ*

**ЖОЖУМАК** ژاژومک *ниг.* **жожак.**

**ЖОЖХО(Й)** ژاژخا(ی) 1. беҳудагӯӣ, ҳарзагӯӣ, ёвагӯӣ.

Зи баҳри чизи беҳосил наранҷи, беҳ бувад, эро
Басе беҳтар сӯи доно зи марди жожхо абкам.
*Носири Хисрав*

Агар лаб кушоӣ, ба ҳикмат кушой,
Машав ҳамчу беҳикматон жожхой. *Ҷомӣ*

Ҷамъ гардид жожхое чанд,
Мухталифхосият ҳавое чанд. *Бедил*

2. лақаби Тайёни Марғазӣ.

**ЖОЖХОР** ژاژخوار *ниг.* **жожхо(й).**

Қорҳои шермардон кардию аз рашки ту
Ҳосидонат ёвагу ҳастанду ҷумла жожхор.
*Фаррухӣ*

**ЖОЖХОЙ** ژاژخائی ҳарзагӯӣ, беҳудагӯӣ, ёвасарой.

Хирарӯӣ зи тирарой беҳ,
Безабонӣ зи жожхой беҳ. *Саноӣ*

Реги ин дашт то нагаштаст ғубор,
Ҳангомаи саъи жожхой гарм аст. *Бедил*

**ЖОЛА** ژاله 1. қатраҳои борон, ки аз асари сардии ҳаво ба яхча мубаддал мегардад; тагарг, дӯл, ҷола.

Чун жола ба сардӣ андарун мавсуф,
Чун ғӯра ба хомӣ андарун маҳкам. *Мунҷик*

Надид омадӣ манҷаниқ аз бараш,
Чу жола ҳамекӯфтӣ бар сараш. *Фирдавсӣ*

Гуфтам: Ба даври лола кашам як пиёлае,
Бо рағми ман бирехт фалак санги жоларо.
*Ибни Ямин*

2. шабнам.

Ёқутвор лола, бар барги лола жола,
Қарда бар ӯ ҳавола ғаввос дурри дарьё. *Кисоӣ*

Шуда жола дар гул чу май дар қадаҳ,
Ҳаметофт аз чарх қавси қузаҳ. *Фирдавсӣ*

Жола бар лола фуруд омада ҳангоми саҳар,
Рост чун орази гулбӯи араққардаи ёр. *Саъдӣ*

3. *маҷ.* ашк, оби дида.

Гули шанбалидаш пур аз жола гашт,
Забону равонаш пур аз нола гашт. *Фирдавсӣ*

Жола аз наргис фурӯ бориду гулро об дод,
В-аз тагарги рӯҳпарвар молиши уннob дод.
*Восифӣ*

**жолаи наргис** сиришк, ашк, оби чашм; **аз наргис ёсуманро жола кардан** ҷорӣ кардани ашки чашм ба рӯй.

Зи ҷон зориву аз дил нола мекард,
Зи наргис ёсуманро жола мекард. *Ҷомӣ*

4. *маҷ.* арақи рӯй.

Лола ба шамшод баромехтанд,
Жола ба гулнор даровехтанд. *Манучеҳрӣ*

5. амаде, ки аз ҷӯбҳо сохта шуда ба зери он машкҳои пурбод мебанданд ва аз дарьёҳои чуқур мегузаранд, ҷола.

**ЖОЛАСОН** ژالەسان 1. ҷоламонанд; 2. мисли шабнам, соф ва баррок.

Маи лолагун лолаи жоласон
Гули мушкбӯ жолаи лоламон. *Хоҷу*

**ЖОҒАР** ژاغر ҷиғилдони мурғ, ҳавсалаи мурғон, чинадон.

Хӯранд аз он, ки бимонад зи ман, мулуки замин,
Ту аз палидию мурдор пур кунӣ жоғар. *Унсурӣ*

Чу аз бас чана пур шавад жоғараш,
Гирад зӯрмандӣ тани лоғараш. *Асадӣ*

Аз куштагон ҳанӯз туюру сибоъро
Пургӯшт жоғар асту пур аз устухон шикам.
*Муиззӣ*

**ЖУКОЛ||ЖУГОЛ** ژکال||ژگال зуғол, ангишт.

**ЖУКОН** ژکان *ниг.* **жакон.**

**ЖУКОСА||ЖУКОША** ژکاسه||ژکاشه 1. ҷайра; 2. хорпушт.

**ЖУФТ** ژفت бахил, мумсик.

Бо ӯ чӣ гуна гашт забон жуфт ё ҷавод,
Бо ӯ чӣ гуна рафт фалак нарм ё дурушт?!
*«Фарҳанги Шуурӣ»*

**ЖИ** ژی обгир, ҳавз, кӯл; ҷое ки об ҷамъ мешавад, толоб.

Эй он, ки ман аз ишқи ту андар ҷигари хеш
Оташкада дорам саду бар ҳар мижае жӣ. *Рӯдакӣ*

Дар шабнами ҳавои дилаш қатраест чарх
В-аз қатраи саҳоби кафаш шабнамест жӣ.
*Сайфи Исфарангӣ*

Басе жӣ дар он марғзору шикор,
Биёсуд хисрав дар он сабзазор. *Фирдавсӣ*

Носеҳаш бод сарафроз чу дар бустон сарв,
Ҳосидаш бод фурӯ-гил шуда чун най дар жӣ.
*Сӯзанӣ*

**ЖӮБИН||ЖӮПИН** ژوبین||ژوپین *ниг.* **зӯбин.**

Камонро бияфканду жӯбин гирифт.
Ба жӯбин шикори навоин гирифт. *Фирдавсӣ*

Баромад хурӯши деҳу дору гир,
Чу борон биборид жӯпину тир. *Фирдавсӣ*

Зи дасти ғайри ту андар даҳони ман ҳалво
Ба ҷони поки азизон, ки теғу жӯпин аст.
*Шамси Табрезӣ*

**жӯпини заҳробдор** жӯпини нӯгаш заҳроб додашуда.

Зи пинҳон бад-он шоҳзода савор
Бияндохт жӯпини заҳробдор. *Дақиқӣ*

**жӯпин задан** а) жӯпин андохтан, жӯпин халондан; б) *маҷ.* азоб додан.

Маро худ сад ҷароҳат ҳаст пинҳон,
Чи жӯпин мезанӣ дигар ту дар ҷон?!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЖӮБИНВАР||ЖӮПИНВАР** ژوبین‌ور||ژوپین‌ور *ниг.* **зӯбинвар.**

Бирафтанд он гоҳ жӯпинварон
Або ҷавшану хиштҳои гарон. *Фирдавсӣ*

**ЖӮБИНЗАН||ЖӮПИНЗАН** ژوبین‌زن||ژوپین‌زن найзазан, жӯбинафкан.

Сипаҳ буд бар маймана чил ҳазор,
Саворони жӯбинзану кинадор. *Фирдавсӣ*

**ЖӮБИНКАШ||ЖӮПИНКАШ** ژوبین‌کش||ژوپین‌کش найзабардор, найзадор.

Биёмад сипардору жӯбинкашон,
Биҷустанд аз он тозиёна нишон. *Фирдавсӣ*

**ЖӮЖ||ЖӮЖА** ژوژ||ژوژه 1. ҷайра; 2. хорпушт.

**жӯл** ژول *асоси замони ҳозираи* **жӯлидан.**

**ЖӮЛ** I чин, оҷинг.

**ЖӮЛ** II паррандае аз қабили чаковак, ки донаҳои тухмро баъд аз кошта шуданаш мечинад.

**ЖӮЛИДА** ژولیده *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **жӯлидан; зулфи жӯлида** зулфи парешон ва пароканда.

Ту низ маҳи чордаҳ бинмой,
Бардор зи рӯ зулфи жӯлида. *Саноӣ*

**мӯи жӯлида** мӯи парешон ва пароканда, мӯи дарҳампечида.

Мӯи жӯлидае ба сар дорад,
Шухгин ҷомае ба бар дорад. *Тайёни Марғазӣ*

Нест ҷуз мӯи сари афтодаи жӯлидае,
То ба рӯзи бекасӣ ҳамзонуи Маҷнун шавад.
*Мушфиқӣ*

**ЖӮЛИДАЗУЛФ** ژولیده‌زلف 1. касе, ки зулфҳояш парешон бошад, парешонзулф; 2. *киноя аз* маҳбуба.

Жӯлидазулфи фитнаҳӯ, махмурчашми кинаҷӯ,
Мӯҳо парешон кардаву хунҳо чакон аз ҳар тараф. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЖӮЛИДАМӮ(Й)** ژولیده‌مو(ی) парешонмӯ, ошуфтамӯй.

Эй хуш он соат, ки гуфтӣ чун шудам пайдо зи дур,
Инак он девонаи жӯлидамӯи ман расид. *Ҷомӣ*

**ЖӮЛИДАН** ژولیدن 1. пароканда шудан, дарҳам шудан, дарҳам печидан.

Монда гаштам зи пову аз дида,
Шона нав буду мӯй жӯлида. *Саноӣ*

2. *маҷ.* парешон гардидан, ошуфта шудан, мушавваш гаштан.

**ЖӮПИН** ژوپین *ниг.* **жӯбин.**

**ЖӮПИНВАР** ژوپین‌ور *ниг.* **жӯбинвар.**

**ЖӮПИНЗАН** ژوپین‌زن *ниг.* **жӯбинзан.**

**ЖӮПИНКАШ** ژوپین‌کش *ниг.* **жӯбинкаш.**

**ЖӮҲИДАН** ژوهیدن чакидани борон аз шифти хона, қатра-қатра чакидан.

# З

З ҳарфи нуҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфҳои ظ ،ض ،ز ،ذ; *ниг.* **зол 1, зе, зод IV, изғӣ.**

**З-** ز *шакли кӯтоҳшудаи пешоянди* **аз** (дар шеър пеш аз калимаи бо садонок саршуда истеъмол мегардад, мас. 'з-он', 'з-ӯ', 'з-оташ').

Ва з-он пас ба кини Сиёмак шитофт,
Шабу рӯз орому хуфтан наёфт. *Фирдавсӣ*

**ЗАБАД** *а.* زبد кафк(-и об, шир ва ғ.).

Баҳри он аст имтиҳони неку бад,
То биҷӯшад, бар сар орад зар забад. *Румӣ*

**ЗАБАР** زبر **1.** боло, рӯй, бар.

Қадре пинаи кӯҳна дар зер ва порае бар забар андохта буд ва дар миёни он хуфта. *Авфӣ*
Ар кунам сабр ҷои пурхатар аст,
Қ-офатам зеру меҳнатам забар аст. *Низомӣ*
Дигар бар забари тахта аламҳои бисёр бараф-рошта буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *грам.* фатҳа ـَ; дар алифбои арабии тоҷикӣ аломати ҳаракати болоист, ки садоноки **а**-ро ифода мекунад.

**ЗАБАРДАСТ** زبردست **1.** касе, ки дар коре моҳир бошад, одами кордон, боҳунар, боистеъдод.

Зи ҳашмат забардасти ҳар даст буд,
Ҳама дастҳо пеши ӯ паст буд. *Ҷомӣ*

**2.** одами зӯрманд, қавӣ, боиқтидор, тавоно; золим, ситамгор; *муқобили* **зердаст.**

Эй забардасти зердастозор,
Гарм то кай бимонад ин бозор? *Саъдӣ*
Забардаст чун сар барорад ба ҷанг,
Сари зердастон дарояд ба санг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗАБАРПӮШ** زبرپوش он чӣ вақти хоб ба болои кас меандозанд, болопуш; қабо, ҷома.

Ҳар кас ба ҷоҳои хунуқ, бар тан забарпӯше тунук,
Чун об тар, чун гул сабук, танро дилосо дошта. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗАБАРТАНГ** زبرتنگ айл, пуштанг.

Забартанги аспон кашиданд танг. *Шодӣ*

**ЗАБАРҶАД** *а.* زبرجد санги қиматбаҳои сабзи ба зардӣ моил.

Ба ҳар маъмурае фарши зумуррад,
Дар ӯ нақшу нигоре аз забарҷад. *Бадрии Кашмирӣ*
Шох — мавҷи забарҷаде ҷаста,
Барг — нақши зумуррадаш баста. *Бедил*

**ЗАББ** *а.* ذب **1.** дафъ кардан, дур кардан; дафъ, рафъ; манъ.

Аҳли Миср дар дафъу забби он шаноат аз ҳарими хеш ба ғавғо гароиданд. *«Таърихи Ҷувайнӣ»*

**2.** хушк шудан, пажмурдан (оид ба наботот).

**ЗАБЕҲ** *а.* ذبيح гулӯбурида; қурбоншуда, қурбонӣ (гӯсфанд ва ҳайвони дигар).

Қавли ҳамаи муфассирон он аст, ки забеҳ Исмоил буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАБИБ** *а.* زبيب мавиз.

Ин забиб, эй аҷабо, мурдаи ангур бувад,
Чун варандоз кунӣ, зинда шавад, ҳаст қариб. *Манучеҳрӣ*

**ЗАБИЛ** *а.* زبيل саргин; хокрӯба.

**ЗАБИҲА||ЗАБИҲАТ** *а.* ذبيحه||ذبيحت *муаннаси* **забеҳ.**

Чун қассобе забиҳа бикуштӣ, фуқароро бар тақосуми аҷзои хун музоҳимат рафтӣ. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАБӢ** *а.* ظبى оҳу, *оҳуи нар.*

Бе шубон донистаанд он забйро,
Ройгон донистаанд он сабйро. *Румӣ*

**ЗАБОБ** *а.* ضباب **1.** ғубор, (туман)-и тунуке, ки рӯи заминро фаро мегирад.

Зулумоти куфру фусуқ музмаҳил ва муталошӣ шавад, чун забоб, ки ба иртифои офтоб пойдор набувад. *«Таърихи Ҷувайнӣ»*

**2.** *маҷ.* парда, рӯпӯш.

Рои равшани ӯ ... дар шасти кусуфи ҳиҷоби ҳайрат ва забоби даҳшат мутаворӣ гардид. *«Таърихи Ҷувайнӣ»*

**ЗАБОД** *а.* زباد моддаи мушкмонанд, ки аз гурбаи ёбои ҳосил мешавад.

**ЗАБОЕҲ** *а.* ذبايح *ҷ.* **забиҳа||забиҳат.**

Рӯзе аз рӯзҳоро ид ном карда, ба забоеҳу курбониҳо мубодарат намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАБОН** زبان **1.** узвест иборат аз порчаи гӯшти мутаҳаррик дар даҳон, *лисон;* **2.** восита ифодаи фикр ва алоқа бо мардум; нутқ.

Забон дар даҳон, эй хирадманд, чист? —
Калиди дари ганҷи соҳибҳунар. *Саъдӣ*
Ва ба восита ихтилофи луғат ва забон муҳимми ман ба душворӣ кашида ... *Аҳмади Дониш*
Хостам сӯзи дили хеш бигӯям бо шамъ,
Дошт худ ӯ ба забон, он чи маро дар дил буд. *Меҳрии Ҳиротӣ*

**забони аҷамӣ** забони мардуми ғайри араб.

Ману байғӯла яке танг ба як сӯзи ҷаҳон
Арабивор бигирьям ба забони аҷамӣ. *Оғоҷӣ*

**3.** нӯги чизе.

Хор, ки дорад ба забон нештар,
Ҳам ба халидан шиканад бештар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**забони хома** нӯги қалам.

Забон суда шуд з-ин сухан хомаро,
Варақ шуд сиёҳ з-ин рақам номаро. *Ҷомӣ*

**забони қалам** *ниг.* **забони хома;** ◇ **забони алъамон** паноҳхоҳӣ, талаби паноҳ.

Дар он гулшан, ки Соиб ғунчаи минкор бикшояд,
Ба ҷои нола аз оташ забони алъамон хезад. *Соиб*

**забони безабонӣ** *ниг.* **забони ҳол.**

Ҳоли дили реш бо ту сад раҳ
Гуфтам ба забони безабонӣ. *Фузулӣ*

**забони гирифта** забони лакнатдор, тутила.

Аз тарси ҷон паҳлу бияфтодам ва ба забони гирифта ва лол мегуфтам... *Аҳмади Дониш*

**забони гов** а) навъе аз пайкони тири шикорӣ; б) як хел растании давоӣ, ки онро говзабон низ меноманд; **забони гӯё** забони сухангӯ, забони фасеҳу равон, забони қобили нутқ.

Шамоиле, ки дар авсофи ҳусни таркибаш
Маҷоли нутқ намонад забони гӯёро. *Саъдӣ*

**забони заргарӣ** забони шартӣ, забони сохта, забони махфӣ.

Нест ҳарфе ҷуз гирифтан бар лаби аҳли тамаъ,
Он чи медонанд ин мардум, забони заргарист.
*«Баҳори Аҷам»*

**забони мағздор** суханони маънидор, мулоҳизаи чуқур, баёни фасеҳу балеғ.

Дар он соат, ки аз васфи лабе ширин бувад комам,
Бидеҳ, ё раб, забони мағздоре ҳамчу бодомам.
*«Чароғи ҳидоят»*

**забони ниёзмазмун** зорӣ, тавалло, илтиҷо.

Меҳмон бо дидаҳои гирьён видои мизбонро миён дарбасту ба забони ниёзмазмун ин байти ҷигарсӯзи дилгудоз адо кард... *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**забони оташин** забони бурро, тезу тунд.

Дар кашокаш аз забони оташин будам чу шамъ,
То напайвастам ба хомӯшӣ, наосудам чу шамъ.
*Соиб*

**забони чарб** забони мулоиму хуш, хушзабонӣ.

Бо забони чарб ҳар кас нарм кард он шӯхро,
Метавон гуфтан, ки ҳарфаш аз дили оҳан гузашт.
*Шоҳин*

**забони ҳол** ифода ва баёни ҳол, ки бе гап задан аз вазъияти заҳирии шахсе ё чизе маълум мегардад; **ба забони ҳол гуфтан** бо намуди зоҳирӣ аҳволи худро фаҳмондан.

Дар коргаҳи кӯзагаре будам дӯш,
Дидам ду ҳазор кӯза гӯёву хамӯш,
Ҳар як ба забони ҳол бо ман мегуфт:
Ку кӯзагару кӯзахару кӯзафурӯш? *Хайём*

**забон барзадани субҳ** *киноя аз* тулӯи фаҷр, дамидани сапедаи саҳарӣ; субҳи зуд.

Чу субҳ аз думи гург барзад забон,
Ба хуфтан даромад сагу посбон. *Низомӣ*

**забон баркушодан** гап сар кардан (дар бораи чизе), ба гуфтани чизе оғоз кардан.

Ансор низ ба ҳамин калима забон баркушоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**забон баровардан** ба гап даромадан, сухан сар кардан.

Хуш он, ки забон аз паи дашном барорӣ,
Ман даст баровардa дуогӯи ту бошам. *Ҳилолӣ*

**забон бастан** а) хомӯш будан, сухан нагуфтан, гап назадан.

Забон бастам, кушоди дил зи сад ҷониб дарун омад,
Назар пӯшидам, аз пеши назар бархост ҳоилҳо.
*Соиб*

б) хомӯш кунондан, сокит кардан.

Ба забони нигаҳ, аз шиква забон баст маро
Аз лабаш ҷазби савол, арҷи ҷавобе накашид.
*«Баҳори Аҷам»*

**забон гирифтан** а) тутила шудан; гап зада натавонистан; б) сир гирифтан, ҷосус мондан.

Аз турктози ишқ шикоят чӣ сон кунам?
К-ин лашкар аз сипоҳи ман аввал забон гирифт.
*Соиб*

**забон даркашидан** хомӯш шудан, сокит шудан, ҷим шудан.

Садафвор бояд забон даркашидан,
Ки вақте ки ҳоҷат бувад, дур ҷакони. *Саъдӣ*

**забон додан** а) ваъда додан, қавл додан, аҳду паймон бастан.

Забон дод Дастон, ки то растахез
Набинад наёми маро теғи тез. *Фирдавсӣ*

б) иқрор шудан, эътироф кардан, ба гардан гирифтан.

Қалам чун ба васфаш забон медиҳад,
Зи хатте шуое нишон медиҳад. *Туғро*

в) фиреб додан, гӯл додан.

Гуфт лаълат: Медиҳам коми дилат, боре чаро
Гар намебахшад лабат коме, забоне медиҳад?
*Салмони Соваҷӣ*

**забон доштан** *ба касе* бо касе ҳамфикр будан, аҳду паймон доштан.

Мардумоне, ки ба Одилшоҳ забон доштанд, Салимшоҳро дар маърака дида, аз шарм дохили ясовул мешуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**забон задан** ба дигарон сухан надода гап задан.

Агар хоҳӣ сухан гӯӣ, сухан бишнав, сухан бишнав,
Забон он кас тавонад зад, ки аввал гӯш кар дорад. *«Баҳори Аҷам»*

**забон кардан** забондарозӣ кардан; таҷовуз кардан ба касе бо сухани қабеҳ, таъна кардан.

Шамъе, ки пеши рӯи чу моҳи ту бар кашад,
Аз теғ гарданаш бизанам, гар забон кунад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**забон кашидан** *ба касе* бадгӯӣ кардан, дашном додан, ҳақорат кардан.

Чун теғ бар-ӯ забон кашиданд,
Аз теғи забон раҳаш буриданд. *Ҳилолӣ*

**забон кушодан** гуфтан, баён кардан, изҳор кардан.

Чу Ширин дид санъатҳои Фарҳод,
Забон бикшоду гуфто: «Офарин бод!» *Ҳилолӣ*

**забон** *ба чизе* **кушодан** ба баёни чизе сар кардан.

Халқе забон ба даъвии ишқаш кушодаанд,
Эй, ман ғуломи он ки дилаш бо забон якест! *Ҳофиз*

**забон кӯтоҳ кардан** аз гуфтани чизе худдорӣ кардан.

Ҳар он ки кӯтаҳ кард аз мадеҳи шоҳ забон,
Дароз кард бад-ӯ шери осмон чангол. *Унсурӣ*

Ҳамон беҳ, ки дар кӯи дил раҳ кунем,
Забонро бад-ин ҳарф кӯтаҳ кунем. *Ҷомӣ*

**забон кӯтоҳ шудан** хомӯш шудан ба сабаби айбе ё тарсе.

Чун нуввоб ва вузаро ин маънӣ медонистанд ва маболиғе аз завоид ба хидмате аз ҳукком меситаданд, забони эшон кӯтоҳ шуда буд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Шуд чунон кӯтаҳ забони ҳиммат аз аҳли карам,
Бар сари хони мурувватҳо салое барнахост.
*Махфӣ*

**забон сапед** (*ё* **сафед) кардан** изҳори хоксорӣ ва оҷизӣ кардан.

Дар сафи авсофи ӯ зи лобаву зорӣ
Нутқ чу дандон сапед кард забонро.
*«Баҳори Аҷам»*

**забон ситондан** хомӯш гардонидан, гап намезадагӣ кардан.

Ситонӣ забон аз рақибони роз,
Ки то рози султон нагӯянд боз. *Низомӣ*

**забон тоза кардан** гуфтан, баён кардан.

Забон тоза кардан ба иқрори ту,
Наангехтан иллат аз кори ту. *Низомӣ*

**забон фурӯ бастан** *ниг.* **забон бастан.**

Чу моҳӣ шавам гарқи дарьёи жарф,
Забонро фурӯ бандам аз савту ҳарф. *Ҷомӣ*

**забон чарб кардан** забон мулоим кардан, нармгуфтор шудан, ширинсухан гаштан.

Чу мум эончунон чарб кардам забон,
Ки гар афшурӣ, шаҳд резад аз он. *Шоҳин*

**забон ширин кардан** нармгуфтор шудан, ширинсухан гардидан.

Хисраво, гар ангубин мехоҳӣ аз шаккарлабон,
Аввал андар ком ширин кун забони хешро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**забон як кардан** а) дар гуфтугӯ бо касе мувофиқат кардан, ҳамфикр шудан, ҳаммаслак шудан.

Нолаи мутрибу най ҳар ду яке карда забон,
Мекунандам ҳама таклиф, ки беҳушӣ кун!
*«Чароғи ҳидоят»*

б) сӯи қасд кардан; **забони панд кушодан** насиҳат сар кардан, насиҳат додан.

Наёраст аз дилаш чун банд бикшод,
Баислоҳаш забони панд бикшод. *Ҷомӣ*

**забони эътизор кушодан** узрхоҳӣ кардан, узр овардан.

Наҷҷор забони эътизор кушода ин маъниро такрор мекард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**забон аз қафо кашидан** (*ё* **берун кардан, бадар кардан**) ҷазо додан ва шиканҷа кардан.

Гар чаман гӯяд маро, ҳамранги рӯяш лола аст,
Аз қафо бояд бадар кардан забони савсанаш.
*Саъдӣ*

**забон ба банд будан** хомӯш будан.

Замона гуфт маро: Хашми хеш дор нигоҳ,
Киро забон на ба банд аст, пой дар банд аст.
*Рӯдакӣ*

**забон ба гуфтугӯ кушодан** ба сухан шурӯъ кардан.

Овард зи ҷумла рӯ ба сӯяш,
Бикшод забон ба гуфтугӯяш. *Ҷомӣ*

**забон ба даҳон набудан** ба сабабе гап зада натавонистан, лол ва хомӯш шудан.

Дар ҳаҷри туам кор ба ҷуз оҳу фиғон нест,
Дар пеши туам, дон, ки забонам ба даҳон нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**забон бар гизоф кушодан** *киноя аз* суханони беҳуда ва бемаънию бефоида гуфтан.

Ончунон бояд, ончунон шояд,
Кас забон бар гизоф накшояд. *Низомӣ*

**забон бар девор молидан** таваккал кардан; қаноат кардан.

Чароғи зиндагиро мекунад мустағнӣ аз равған,
Забони хеш чун хуршед бар девор молидан. *Соиб*

**забон бар хок молидан** суст шудан, оҷиз мондан.

Теғ мемолад забон бар хок пеши ҷуръатам,
Печутоб аз қабзаи ҷавҳар бурун овардаам. *Соиб*

**забон дар даҳони** *касе* **гузоштан** ба касе гап ёд додан, суханҳои маслиҳатомез ба дигаре талқин кардан; забон **дар ком кашидан** (*ё* **будан**) *ниг.* **забон даркашидан.**

Овар бурун зи гӯшат ин пунбаҳои ғафлат,
Дар дарси нуктасанҷон дар ком каш забонро.
*Махфӣ*

Гар забон дар ком бошад, рози дил пӯшида нест,
Сози мо меболад аз иброми ин мизробҳо. *Бедил*

**забон дар таҳи забон доштан** ҳар дам чизе гуфтан, бар гуфтаи худ собит набудан, дар ақидае устувор набудан.

Чӣ эътимод кунад кас ба ваъдаат, эй гул,
Ки ҳамчу ғунча забон дар таҳи забон дорӣ.
*«Чароғи ҳидоят»*

**забонро дар хоб кардан** хомӯш шудан, сокит шудан, сукут намудан.

Бишнав таронаи ишқ, эй булбули балоғат,
Бедор соз гӯшат, дар хоб кун забонро! *Урфӣ*

**забон зи нукта фурӯ мондан** гапҳои латифу бамаънӣ гуфта натавонистан.

Забон зи нукта фурӯ монду рози ман боқист,
Бизоати сухан охир шуду сухан боқист. *Урфӣ*

**аз забон афкандан** (*ё* **андохтан**) маҷоли сухангӯӣ надодан.

Наргиси мастонааш аз сурмаи шарму ҳаё
Шӯхчашмони ҳавасро аз забон афканда буд.
*«Баҳори Аҷам»*

**аз забон афтодан** а) маҷоли сухан надоштан; б) суст шудан, аз ҳаракат мондан.

Шамъ дар пардаи фонус наяфтад зи забон,
Нашавад чашми сухангӯи ту аз хоб хамӯш. *Соиб*

**аз забон баромадан** а) қобилияти сухан доштан; б) ифодаи орзу кардан.

Чандон ки аз забонт бароям, бигир зар,
Дар Ховарон наям, ки муяссар намешавад. *Анварӣ*

**аз забон даромадан** саҳву хато кардан дар гуфтугӯ; **аз забон мондан** гап зада натавонистан; **аз забон ҷастан** *ниг.* **аз забон даромадан; аз зери забон забон баровардан** а) дар суханпардозӣ ҳунар нишон додан; б) чизеро маҷозан фаҳмидан; **ба забон гирифтан** вирди забон кардан; овоза гардонидан.

Ишқ аз паи ҷон гирифт моро,
Халқе ба забон гирифт моро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба забон нигоҳ доштан** хушомадгӯӣ кардан; дилбардорӣ кардан.

Ба фиреби мизбонӣ ба ту ром шуд, Шифоӣ,
Ба забон нигаҳ бидораш, ки дуо ба ту бигӯяд.
*«Чароғи ҳидоят»*

**ба забон омадан** гап задан, сухан гуфтан, сукути худро шикаста ба гап даромадан.

Шахсе, ки ба безабониям афсун кард,
Омад ба забону ҳайратам афзун кард. *Бедил*

**бар забон будан** вирди забонҳо будан; машҳур будан, шӯҳрат ёфтан.

Гӯям, ки зи ишваҳои ишқат
Ҳастем зи умр бар забонҳо. *Анварӣ*

**бар забон гузаштан** (*ё* **давидан**) *киг.* **бар забон рафтан; бар забон овардан** зикр кардан, ёд кардан.

Номи ман ҳаргиз наёрӣ бар забон,
Оре, аз номам туро нанг омадаст. *Анварӣ*

**бар забон рафтан** беихтиёрона, ногаҳон ифода ёфтан.

Чандон дуои ҷони ту гӯем, к-аз малол
Бехост бар забони ту дашном меравад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**гап дар нӯги забон будан** ба гуфтан тайёр будан; **қосир будани забон** аз ӯҳдаи баёни чизе баромада натавонистан, бенутқ будан, кӯтоҳ будани забон.

Анвои рақсу самоъ ва ною руд, ки забони баён аз тибьёни он қосир аст... *Аҳмади Дониш*

**забонаш бо сараш бозӣ мекунад** *зарб.* бо гуфтани гапҳои зишт ва хатарнок ҳаёти худро ба хатар меандозад; **забон гӯшт аст, ба ҳар тараф гардонӣ, мегардад** *зарб.* дар ҳаққи одамоне гуфта мешавад, ки бештар бе фикру андеша сухан меронанд ва ё бе асосу бе далел чизеро баён мекунанд; **забонам мӯ баровард** бисьёр гуфтаму ҳаста шудам, вале фоида набахшид; **забони сурх сари сабз медиҳад барбод** *зарб.* дар вақти гуфтан эҳтиёткорӣ шарт аст.

**ЗАБОНА** زبانه 1. чизе, ки ба забон монанд бошад, мас. шӯълаи оташ ё чароғ.

Агар шуоъ ҷисме будӣ равшан, чунон ки забонаи оташ, боистӣ, ки бар ҳар ҷӣ уфтодӣ.
*Ибни Сино*

**забона задан** шӯълавар шудан.

Партави рӯи ту ҷаҳоне сӯхт,
Назада оташе забона ҳанӯз. *Камоли Хуҷандӣ*

2. милаи тарозу, милаи миёни шоҳини тарозу; 3. дандонаи калид; ◇ **забонаи теғ** дами теғ.

Ба зери теғи ҷафоят чунон шуда таслим,
Ки аз забонаи теғ офарин баланд шавад.
*«Баҳори Аҷам»*

**ЗАБОНБАНД** زبانبند афсун, ҷодуе, ки гӯё барои бастани забони душманон ва бадгӯён ба кор бурда мешуд.

Нагирад хирадманди равшанзамир
Забонбанди душман зи ҳангомагир. *Саъдӣ*

◇ **забонбанди хирад** *киноя аз* шароб, май, ки ақлро тира созад.

Соқӣ, ба миён ор забонбанди хирадро,
К-ин ҳарзадаро сӯҳбати мо ҳол баровард. *Соиб*

**ЗАБОНБАСТА** زبانبسته 1. хомӯш, сокит; гунг, лол.

Баҳоим хамӯшанду гӯё башар,
Забонбаста беҳтар, ки гӯё ба шар(р). *Саъдӣ*

2. *маҷ.* ҳайвон.

**ЗАБОНБОЗӢ** زبانبازی гуфтугӯ, сӯҳбат; мубоҳиса, муҷодила, баҳс.

Сухан дорад ба оби зиндагӣ лаъли гуҳарбораш,
Забонбозӣ ба кокул мекунад мижгони хунхораш.
*Соиб*

**ЗАБОНБУРИДА** زبانبریده 1. ҳайвон ё касе, ки забонаш бурида бошад; безабон, касе, ки қудрати такаллум надорад; 2. *маҷ.* бесадо, сокит, хомӯшнишинанда.

Забонбурида ба кунҷе нишаста суммунбукм,
Беҳ аз касе, ки набошад забонаш андар ҳукм.
*Саъдӣ*

**ЗАБОНГИР** زبانگیر 1. хурдагир, айбҷӯ; 2. *маҷ.* ҷосус.

Дар чунин раҳ махусп чун пирон,
Гирд кун доман аз забонгирон. *Низомӣ*

**ЗАБОНДАРОЗ** زبان‌دراز 1. касе, ки густохона ва бе мавқеъ гап мезанад, густох; 2. сергап, лаққӣ.

**ЗАБОНДАРОЗӢ** زبان‌درازی 1. густохӣ, шӯртакагӣ дар суханронӣ.

... Духтаре дошт, ба никоҳи ман даровард, чун муддате баромад, бадхӯӣ ва ситезарӯӣ оғоз кард ва забондарозӣ кардан гирифт. *Саъдӣ*

2. сергапӣ, лаққигӣ.

**ЗАБОНДОН** زبان‌دان 1. касе, ки чандин забонро медонад; одаме, ки дар сухан фасоҳат дорад, сухангӯй.

Рӯзе мутарҷим яке фарангии забондонро ба сафоратхона оварда гуфт: Ба хидмататон аз Фарангистон омадаанд, шуморо дидан матлаб доранд.
*Аҳмади Дониш*

2. шогирде, ки сухани муаллим ё устодро тез мефаҳмад ва ёд мегирад, шогирд, толиби илм.

Дили ман пири таълим асту ман тифли забондонаш,
Дами таслим сар-ашру сари зону дабистонаш.
*Хоқонӣ*

**ЗАБОНЗАД** زبانزد 1. гапе, ки ҳамаи мардум мегӯяд, чизе ки вирди забон гардидааст; 2. *маҷ.* осон.

**ЗАБОНОВАР** زبان‌آور 1. касе, ки бо балоғат сухан меронад, суханвар, хушбаён.

Нагуфтанд ҳарфе забоноварон,
Ки Саъдӣ нагӯяд мисоле бар он. *Саъдӣ*

Султон Ҳушанг бар иродаи ӯ огоҳ гашта, расулони забоновар маа туҳаф ва ҳадоё фиристода, толиби сулҳ гардид. *«Таърихи Фаришта»*

2. касе, ки аз дигарон гап мегирад, суханчин, ғаммоз.

**ЗАБОНРОН** زبانران 1. касе, ки забонаш фасеҳу балеғ бошад, нотиқ, нотиқи бомаҳорат; 2. сергап, лаққӣ; 3. *маҷ.* қиссахон, афсонагӯй.

**ЗАБОНФУРӮШ** زبانفروش сергап, ҳарзагӯй, лаққӣ.

Суди ду ҷаҳон суханниюшон доранд,
Ҳар ҷост зиён — забонфурӯшон доранд.
Он тайи лисон, ки мӯъҷизаш мехонанд,
Мо таҷриба кардем: хамӯшон доранд.
*«Баҳори Аҷам»*

**ЗАБОНЧАРБ** زبان‌چرب хушзабон.

... Ки бедордил буду покизамағз,
Забончарбу шоистаи кори нағз. *Фирдавсӣ*

**ЗАБОНӢ** I زبانی 1. мансуб ба забон; 2. шифоҳӣ, даҳанакӣ.

Султон Иброҳими Шарқӣ ... ба туҳаф ва ҳадоёи шигарф расид, баъд аз гузаронидани савғот паёми забонӣ гуфт. *«Таърихи Фаришта»*

3. *маҷ.* ғайриамалӣ.

**ЗАБОНӢ** II *а.* زبانی *молики дӯзах, посбони дӯзах.*

Чун забонӣ андар оташ, чун сулаҳфот андар об,
Чун наоим дар биёбон, чун баҳоим дар қаран.
*Манучеҳрӣ*

**ЗАБТ** *а.* ضبط **1.** худдорӣ, бардошт, тоқат.

Якеро аз бузургон боде мухолиф дар шикам печидан гирифт ва тоқати забти он надошт ва аз ӯ содир шуд. *Саъдӣ*

Садади раъй иқтизои он мекард, ки худро забт кунӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** донистан, дарк кардан; дар ёд нигоҳ доштан, ҳифз кардан.

Қас зи кӯҳу санг ақлу дил начуст,
Фаҳму забти нуктаи мушкил начуст. *Румӣ*

Ба навъе дар ин тӯй шӯъбада ба кор рафт, ки ақл ва муҳосиби фикр аз забт ва ҳифзи он оҷиз гашт.
*Аҳмади Дониш*

**3.** идора кардан, ба тартибу назм даровардан.

Подшоҳ чун мулке бигирад ва онро забт натавонад кард, ҳамаи забонҳоро дар гуфтани ин, ки вай оҷиз аст, маҷоли тамом дода бошад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**4.** ба даст даровардан, тасарруф кардан, бо зӯрӣ ба даст гирифтан, истило.

Забти ин замин аз лавозими аҳамми давлатист.
*Аҳмади Дониш*

Забти олам ба теғу килк кунанд,
Қи асарҳои бекарон доранд. *Анварӣ*

**ЗАБУДА** زبوده навъе аз сабзавоти ҷинси пиёз, гандано; барги хушки кӯфтаи хулбӯй, пудина, райҳон ва дигар баргҳои кӯфта, ки барои хушбӯй кардан ба хӯрок мепошанд.

**ЗАБУЛ** *а.* ذبول пажмурда, лоғар, лоғаршуда, хароб.

**ЗАБУН** زبون **1.** нотавон, заиф, суст.

Озурда кард каждуми ғурбат ҷигар маро,
Гӯӣ забун наёфт зи гетӣ, магар маро.
*Носири Хисрав*

**2.** дармонда, бечора, оҷиз, хору зор.

Ин чарх чу тосест нагун афтода,
Дар вай ҳама зиракон забун афтода.
Дар дӯстии шишаву соғар нигаред:
Лаб бар лабу дар миёна хун афтода. *Хайём*

**забун шудан** а) нотавон шудан, заиф шудан, суст шудан.

Чу бишнид шоҳ он забоноварӣ,
Забун шуд забонаш дар он доварӣ. *Низомӣ*

б) дармонда шудан, бечора шудан, хору паст шудан; **3.** мағлуб, шикастхӯрда.

Қавидастро фатҳ шуд раҳнамун,
Ба зинҳорхоҳӣ даромад забун. *Низомӣ*

**забун кардан** мағлуб кардан, асир кардан, зердаст кардан.

**ЗАБУНГИР** زبون گیر он ки ӣ ба зердастон озор медиҳад, озордиҳандаи нотавонон ва оҷизон.

Бар сари кӯи ту камтар равам аз бими рақиб,
Қи саги хона забунгиру гадоозор аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ЗАБУНӢ** زبونی **1.** нотавонӣ, заифӣ, камзӯрӣ, сустӣ; **2.** дармондагӣ, бечорагӣ, хорӣ; **3.** мағлубият, шикастхӯрӣ; **4.** *маҷ.* чиркинӣ, ифлосӣ.

Ба воситаи забунии оби он ҷо бемори дар миёни мардум афтода; буньёди вабо ва тоун шуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЗАБУР** *а.* زبور **1.** навишта, китоб; **2.** китоби Довуди пайғамбар.

**ЗАБӮЪ** *а.* ضبع кафтор, мурдахӯр, гӯрхикоф.

**ЗАБҲ** *а.* ذبح сар буридани ҳайвонот; қурбонӣ кардан.

Баъд аз он бо шамшер ба забҳи он ҷаноб қиём намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАВ** *а.* زو *ниг.* **жав.**

**ЗАВАБОН** *а.* ذوبان обшавӣ, моеъшавӣ, гудохташавӣ.

Баъд аз он, ки офтоб баланд шуда буд ва ях дар завабон омада, ночор бозгаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАВАНҶ** زونج рӯдаҳои гӯсфанд ё гов, ки бо гӯшту равған пур ва қоқ карда нигоҳ медоранд; навъе аз ҳасиб.

Агар ман заванҷат нахӯрдам гаҳе,
Ту акнун биёву заванҷам бихӯр. *«Луғати фурс»*

**ЗАВБ** *а.* ذوب об кардан, гудохтан; гудозиш, об кардани фулузот.

Хосияти оташ завб ва табх аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАВБАА** *а.* زوبعه *раъду барқ; тӯфон, бӯрон, гирдбод.*

**ЗАВВОР** *а.* زوار касе, ки бисьёр зиёрат мекунад, зиёраткунанда.

**ЗАВИЛЭҲСОН** *а.* ذوی‌الاحسان одамони босаховат, одамони сахӣ, ҷавонмардон.

Нишаста дар паси абр офтобу метобад,
Таноби хаймаи қадри ту, эй завилэҳсон! *Восифӣ*

**ЗАВИЛҚУРБО** *а.* ذوی‌القربی хешон, наздикон, одамони наздик, ақрабо.

Яке аз муддаиён дар ин байт дар қавли ман эътироз карда буд ва гуфта, ки... маваддати завилқурбо фармуда. *Саъдӣ*

**ЗАВЛОНА||ЗОВЛОНА** زولانه||زاولانه банди оҳанине, ки ба гардан ва пои чорпоён ё зиндониён мебананд, ишкел.

Чун хонаи бегона ошьён шуд,
Хӯ кард дар ин банди зовлона. *Носири Хисрав*

**ЗАВОБЕЪ** *а.* زوابع *ҷ.* **завбаа.**

Завобеи мухолифат ба лавоҳиқи мунофират мақрун буд... *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАВОБИТ** *а.* ضوابط *ҷ.* **зобита.**

Бар одати завобит ва дақоиқе... мулзам гардонида. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЗАВОДА** زواده тӯша, захирае, озуқаи сафар.

**ЗАВОЁ** *а.* زوایا *ҷ.* **зовия.**

Дар завоёи тарабхонаи Ҷамшеди фалак,
Арғанун соз кунад Зӯҳра ба оҳанги симоъ. (1)
*Ҳофиз*

**ЗАВОИД** *а.* زوائد *ҷамъ* 1. ҷ. зоид; 2. бартарӣ, афзалият.

Ва боис дар таҳрири ин рисола он аст, ки... муҳаррири сутурро ба сабаби баъзе завоид ва фавоизил омадшуд ба дари ҳукком ва салотин меафтод. *Аҳмади Дониш*

**ЗАВОИҚ** *а.* ذوائق ҷ. зоиқа.

Талхии зулм ҳаловат ба завоиқ сӯзад,
Аз сари хони вафо маҳв шавад ҳаққи намак. *Бедил*

**ЗАВОЛ** *а.* زوال 1. баргаштан ва дур шудан аз ҷое, ҷудой.

Бигрифт кори ҳуснат чун ишқи ман камоле,
Хуш бош он, ки набвад ин ҳар дуро заволе. *Ҳофиз*

2. охир, поён, интиҳо.

Ҳар шабе рӯзею ҳар рӯз заволе дорад,
Шаби васли ману маъшуқи маро охир нест. *Саъдӣ*

3. ғуруб, фурӯ рафтани офтоб.

... Бар болои қаср баромад ва дар офтоб биинишаст, то ба вақти завол таваққуф намуд. *Аҳмади Дониш*

4. нуқсон, камӣ, зарар, зиён; офат.

Бо чунин ҳусн туро моҳи фалак чун гӯем,
Офтобӣ, ба ту, ё раб, нарасад ҳеҷ завол! *Ҳилолӣ*

**ЗАВОЛА** زواله 1. лӯндачаи хамир ба андозаи як дона нон; 2. гулӯлаи аз гил ба андозаи як ҷормағз.

Заволааш чу шудӣ аз камонгурӯҳа бурун,
Зи ҳалқи мурғ басоат фурӯ чакидӣ гил. *Кисоӣ*

**ЗАВОР||ЗАВОРА** زوار||زواره 1. парастор, ғамхор, беморбон; зиндонбон.

Баҳораш туӣ, ғамгусораш ту бош,
Бад-ин танг зиндон завораш ту бош! *Фирдавсӣ*

2. номи бародари Рустами Зол.

**ЗАВОШ||ЗОВУШ** زواش||زاوش номи сайёраи Муштарӣ.

Ҳасудонтро дода Баҳром наҳс,
Туро баҳра карда саодат Завош. *«Луғати фурс»*

Фалаки солис аст Зовушро,
Ки диҳанда(а)ст донишу ҳушро. *Саноӣ*

**ЗАВОҲИР** *а.* زواهر ҷ. зоҳир I.

Аз ламаони ҷавоҳири завоҳир ҳавои он маъбад дар шаби торик ҳукми рӯзи равшан дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАВОҶ** *а.* زواج заношӯӣ; никоҳ; арӯсӣ.

**ЗАВРАҚ** *а.* زورق қаиқ, киштии хурд.

Сипаҳро бифармуд, то ҳар касе
Бисозанд киштиву завраҷ басе. *Фирдавсӣ*

... Бар лаби Даҷла омад, ... завраҷе буд, дар он ... нишаст. *Авфӣ*

Ва аз руфақо низ ду тани дигар бо завраҷ ва тахтаи шикаста бо ман мулҳақ гаштанд. *Аҳмади Дониш*

◇ **завраҷи заррин** *киноя аз* офтоб.

Намози шом, к-аз амвоҷи ин дарьёи дӯлобӣ
Фурӯ шуд завраҷи заррин, баромад ташти симобӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**завраҷи симин** *киноя аз* моҳи нав.

**ЗАВРАҚКАШ** زورق‌کش касе, ки завраҷ мекашад, киштирон, қаиқрон.

Саҳаргаҳ, ки завраҷкаши офтоб
Зи соҳил барафканд завраҷ бар об... *Низомӣ*

**ЗАВЪ** *а.* ضوء рӯшноӣ, партав, нур, дурахш, ҷило.

Ҳар чӣ андар абр зав бинию тоб,
Он зи ахтар дону моҳу офтоб. *Румӣ*

**ЗАВҚ** *а.* ذوق 1. чашидан.

Чаҳорӯм ҳисси завқ аст, ҳар чӣ биёбад лаззати он ба димоғ бирасонад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Самъу басару завқу шаму мас,
Ҷӯянда зи ноёфтани хайр амонро. *Носири Хисрав*

2. кайф, лаззат, маза.

Бо завқи ҷустуҷӯи ту осудахотирам,
Осудагӣ мабод аз ин ҷустуҷӯ маро. *Ҳилолӣ*

3. хурсандии беҳад, шодмонии зӯр.

Ошиқони хастадилро дар даруна завқҳо,
Оқилони тираҷонро дар дарун ангораҳо. *Шамси Табрезӣ*

**завқ кардан** бисьёр хурсанд шудан аз коре ё чизе.

Гарчи кардам завқҳо аз ошноиҳои ӯ,
Интиқом аз ман кашид охир ҷудоиҳои ӯ. *Ваҳшӣ*

4. орзу, ҳавас, хоҳиш, майл.

Гуфт: Онро ҷумла мегуфтанд хваш,
Мар-маро ҳам завқ омад гуфтанаш. *Румӣ*

Гар на Маҷнунам, чаро завқи ҷунунам додаанд?
Дар муҳаббат гирья чун аз ҳад фузунам додаанд? *Махфӣ*

Завқи гул чидан агар дорӣ, суи гулзор рав.*

**ба завқу иродат** бо майли тамом, аз таги дил, аз самими қалб.

Ба дӯстӣ, ки агар заҳр бошад, аз дастат,
Чунон ба завқу иродат хӯрам, ки ҳалворо. *Саъдӣ*

5. *маҷ.* истеъдод, маҳорат (махсусан дар шеър ва сухан).

Ҳар киро завқу табъи софӣ нест.
Завқаш аз шеъри Маҷди Хофӣ нест. *«Харистон»*

**ЗАВҚБАХШ** ذوق‌بخش чизе, ки завқ мебахшад, хурсандкунанда, хавасовар, шодибахш.

Саҳни бустон завқбахшу сӯҳбати ёрон хуш аст,
Вақти гул хуш бод, к-аз вай вақти майхорон хуш аст. *Ҳофиз*

**ЗАВҚИЁТ** *а.* ذوقيات ҳунарҳои завқовар аз қабили шеъргӯӣ, мусиқӣ, наққошӣ ва м. ин.

**ЗАВҚНОК** ذوقناک 1. лазиз, хушмаза.

Чунки оби ҷумла аз ҳавз аст пок,
Ҳар яке обе диҳад хуш, завқнок. *Румӣ*

2. хурсандиовар, пурмасаррат, сурурангез.

Паҳлавон аз лоф гарму завқнок,
Чун шунид ин қисса, гашт аз ғам ҳалок. *Румӣ*

**ЗАВҶ** *а.* زوج шавҳар, шӯй.

**ЗАВҶА** *а.* زوجه *муаннаси* завҷ зан, ҳамсар, ҳамболин.

**ЗАВҶИЯТ** *а.* زوجيت заношӯӣ, ҳамсарӣ, ҳамхонагӣ.

**ЗАДАН** زدن 1. кӯфтан, чизеро ба чизе сахт расондан.

Ҳар он кас, ки бар санг оҳан задӣ,
Аз ӯ рӯшноӣ падид омадӣ. *Фирдавсӣ*

Задӣ зарбате, зарбате нӯш кун. *Зарбулмасал*

2. буридан, қатъ кардан, бурида ҷудо кардан.

Бизан шохе, ки гулшанро зиён аст,
Агар дасташ ба дасти боғбон аст. *Нозим*
... Ҳамаро гардан бизад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. хуҷум кардан, ҳамла овардан.

[Маликзода] ... ин бигуфту бар сипоҳи душман зад ва тане чанд аз мардони корӣ биандохт. *Саъдӣ*

Ногоҳ Туғрил хештан бар оммаи шаҳр зад ва наъра бархост. *«Таърихи Систон»*

4. газидан, неш фурӯ кардан, неш халондан.

Мори ту, ки ҳар киро бубинӣ, бизанӣ,
Ё бум, ки ҳар куҷо нишинӣ, биканӣ? *Саъдӣ*

5. нӯшидан, хӯрдан, ошомидан.

Бар ман, ки сабӯҳӣ задаам, хирқа ҳаром аст,
Эй маҷлисиён, роҳи харобот кадом аст? *Саъдӣ*

6. бархӯрдан, вохӯрдан, дучор шудан, пайдо шудан.

Мол ӯ ёбад, ки касбе мекунад,
Нодире бошад, ки бар ганҷе занад. *Румӣ*

7. густурдан, паҳн кардан, кашидан.

...Симоте зада буд, ки даҳ ҳазор сар хон бар рӯи он ниҳода буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

8. расондан чизеро ба чизе, молидан.

Ҳаргиз ба тараб шароби нобе нахӯрам,
То аз кафи андӯҳ шаробе нахӯрам.
Ноненазанам дар намаки ҳеҷ касе,
То аз ҷигари хеш кабобе нахӯрам. *Хайём*

9. тулӯъ кардан, баромадан.

Чу зад бар сари кӯҳ-бар теғ шед,
Чу кофур шуд рӯи гетӣ сапед. *Фирдавсӣ*

10. монанд будан, наздик будан.

Чашмаш на сиёҳ буд ва ба сабзӣ задӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

11. навохтан, сурудан.

Вақти саҳаргаҳ чаков хуш бизанад дар таков,
Соатаке «Ганҷи Гов», соатаке «Ганҷи Бод».
*Манучеҳрӣ*

12. ниҳодан, гузоштан, устувор кардан дар миёни чизе.

Камонро бимолид чангӣ ба чанг,
Бизад бар камар чор тири ҳаданг. *Фирдавсӣ*

13. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'оташ задан', 'сало задан'; ◇ **ба ҳам задан** а) ба ҳам кӯфтан (ду ё якчанд чизро); б) вайрон ва нобуд кардан; в) ҷангу фитна андохтан, алоқаи ду касро вайрон кардан; **достон задан** гуфтан, ривоят кардан, нақл кардан.

Суханҳои некӯ або Пилтан
Бигӯю басе достонҳо бизан. *Фирдавсӣ*

**ЗАДВОР** زدوار *ниг.* **жадвор.**

**ЗАЁЪ** *а.* ضياع зоеъшавӣ, табоҳӣ, талафшавӣ.

Амлок ҳалок шуд ва зиёъ ба заёъ расид.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАЗИҒ||ЗАЗАҒ** *а.* ضظغ шакли ҳаштӯм аз шаклҳои ҳаштгонаи ҳарфҳои ҷумалу абҷад.

**ЗАИМ** *а.* زعيم раис, меҳтар, калонтар, ҳоким, раҳнамо, идоракунанда.

Ба азми ҷониби Сарахс иттифоқ карданд, то ба мадади заими он буқъа, ки ба писари фақеҳ машҳур буд, мустаҳзар шаванд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАИМУЛҚАВМ** *а.* زعيم القوم вакили қавм, касе, ки аз номи қавм амал мекунад ё сухан мегӯяд.

**ЗАИМУЛҶАЙШ** *а.* زعيم الجيش сардори сипоҳ.

Ди заимулҷайш будӣ, эй лаин,
В-ин замон ночизу номарду муҳин. *Румӣ*

**ЗАИФ** *а.* ضعيف суст, камқувват, оҷиз, нотавон; *муқобили* **қавӣ** 1.

Чун заифе афтад миёни ду қавӣ, тавон донист, ки ҳол чун бошад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Дилам заифу зи ҳар сӯ маломате, чӣ кунам,
Ки шиша нозуку ҳар ҷо ки меравам, санг аст.
*Ҷомӣ*

**ЗАИФА** *а.* ضعيفه 1. *муаннаси* **заиф;** 2. зан.

Пас он заифа худро бо фарзанд дар оташ андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАИФДИЛ** ضعيفدل тарсончак, тарсанда, тарсӯ, буздил.

Заифдилро... дар муҳоварат забон кунд шавад.
*«Калила ва Димна»*

**ЗАИФКОЛБУД** ضعيف كالبد заъифтан, нотавон.

Чӣ гуна созам бо ӯ, чӣ гуна ҳарб кунам,
Заифколбудам ман, на кӯҳаму на гавам. *Кисоӣ*

**ЗАИФОВОЗ** ضعيف‌آواز он кӣ овози нарм дорад.

Бо қавӣ гӯ, агар бигӯӣ роз,
З-он ки бошад қавӣ заифовоз. *Саноӣ*

**ЗАЙ** زى ҳаёт, зиндагӣ, ҷон; воситаи зиндагӣ.

Чун акси ғунча шамъи шабистони боғ шуд,
Дар рӯзи айш хезу май ор, эй чароғи зай!
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ЗАЙБ** *а.* ذيب *ниг.* **зеъб.**

**ЗАЙБАҚ** *а.* زيبق симоб, ҷева.

Фалак аз ҳайбати он ҷунбиши зайбақ ёбад,
Ахтар аз сӯзиши он шӯълаи ахгар гирад.
*Заҳири Форьёбӣ*

◇ **зайбақи муҷаззо** а) ашк, оби дида; б) қатраи борон; **зайбақ кардан** а) несту нобуд кардан; б) саросема ва музтариб кардан.

Саҳми ту қатрон кунад нутфаи Сӯҳробу Зол,
Теғи ту зайбақ кунад заҳраи Гуштаспу Сом.
*Хоқонӣ*

**зайбақ дар гӯш кардан** (*ё* **рехтан**) ба гӯш симоб рехта кар кардан.

Зайбақам дар гӯш кун, то нашнавам,
Ё дарам бикшой, то берун равам. *Саъдӣ*

**ЗАЙД** *а.* زيد 1. фалонӣ, фалон кас; 2. номи хоси мард.

Агар тақдир бар ин иқтизо кунад, Зайд дар ҷаҳон муфлис зияд, аз касб ва ҳирфа зар наёбад.
*Аҳмади Дониш*

**ЗАЙЛ** *а.* ذيل 1. доман, домани ҷома; домани ҳар чизе.

Ёфтам ороста натъи ҳузур,
Бӯса задам зайли карамро зи дур.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Домани таҷовуз ва зайли иғмоз бигустурад.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. поён, зер; 3. доманаи кӯҳ.

Он биёбон сар ба сар дар зайли кӯҳ
Пурхалоиқ гашта, Мусо бо шукӯҳ ... *Румӣ*

4. ҳолат; ҳин.

Амир дар зайли саворӣ дастхат намуда, ки фалон сафари Русия кардааст. *Аҳмади Дониш*

◇ **зайл бар миён задан** тайёрӣ дидан барои коре.

**ЗАЙМ** *а.* ضیم зулм, ситам.

... Ба қабули займ тан дар натавон дод. *«Таърихи Ҷувайнӣ»*

**ЗАЙМАРОН||ЗАЙМУРОН** *а.* ضیمران як навъ гиёҳи хушбӯй, райҳони ёбой, шоисфарам.

Бомдодон ... дидамаш домане гулу райҳон ва сунбулу займарон фароҳам оварда ва рағбати шаҳр карда. *Саъдӣ*

Ту, ки гарди заъфаронӣ, заъфарон
Бошу омезиш макун бо займарон. *Румӣ*

**ЗАЙН** *а.* زین 1. зинат, ороиш, зевар; 2. *маҷ.* хубӣ, накуӣ.

Фарқи бисьёр аст байнаннафҳатайн,
Ин ҳама зайн асту боқӣ ҷумла шайн. *Румӣ*

**ЗАЙР** *а.* ضیر 1. зарар, зиён, нуқсон.

Наъраи ло-зайр бар гардун расид,
Ҳин бибур, чун ҷон зи ҷон кандан раҳид. *Румӣ*

2. *маҷ.* парво, бок.

**ЗАЙТ** *а.* زیت равғани зайтун.

Шабе зайти фикрат ҳамесӯхтам,
Чароғи балоғат биёфрӯхтам. *Саъдӣ*

Ба боғ арғувону ба майдон кумайт,
Ба майхона қандилу дар шиша зайт. *Ҳоҷӣ*

**зайти занбӯра** равғани зайтун барои таскин додани озори неши занбӯр.

**ЗАЙТУН** *а.* زیتون 1. дарахти ҳамешасабзе, ки дар баъзе кишварҳои гарм мерӯяд.

Миқдоре барги зайтун дар минқор гирифта, муроҷиат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. меваи дарахти зайтун, ки онро хом мехӯранд ва аз он равған мекашанд.

Ва бар ин қиёс бувад неъмати ҷинон аз февокеҳ: инаб ва зайтун ва нахл ва руммон. *Аҳмади Дониш*

**ЗАЙФ** I *а.* زیف пули зару нуқраи қалбакӣ, носара.

**ЗАЙФ** II *а.* ضیف меҳмон; мусофир.

Мо ҳама меҳмони туем ва икроми зайф бар содот воҷиб аст. *Авфӣ*

Зайфи боҳиммат чу з-оше кам хӯрад,
Соҳиби хон оши беҳтар оварад. *Румӣ*

**ЗАЙЪАТ** I *а.* ضیعة нобуд шудан, бар бод шудан.

**ЗАЙЪАТ** II *а.* ضیعة обу замин, мулк, замини зироатӣ.

Акнун зайъате биёфтам, ки бар ҳар вақт монандаи он ба даст наёяд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗАЙҒАМ** *а.* ضیغم шер, шери қавӣ.

Панҷа дар сайд бурда зайғамро,
Чӣ тафовут кунад, ки саг лояд? *Саъдӣ*

**ЗАЙҚ** *а.* ضیق камӣ, нодорӣ, кӯтоҳдастӣ.

На дар рағаш зарабон кам шавад ба зарби суюф,
На бо дилаш хафақон зам шавад зи зайқи бунуд. *Муиззӣ*

**ЗАКАР** *а.* ذکر 1. нар, нарина, мард.

Чун Муҳаммад ибни Ҳасан дар ҳукумат мустақил гашт, Ҳасани Номварро ба иттифоқи ақрабо аз закару нисо ба интиқоми падар куշт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. олати таносули мард.

**ЗАКИДАН** زکیدن *ниг.* **жакидан.**

Бигуфт ину теғ аз миён баркашид,
Зи хуни Сиёвуш фаровон закид. *Фирдавсӣ*

**ЗАКИТАБЪ** *а.* ذکی‌طبع *ниг.* **закӣ** I.

**ЗАКИУЛФАҲМ** *а.* ذکی‌الفهم *ниг.* **закӣ** I.

**ЗАКИУЛФУНУН** *а.* ذکی‌الفنون нуктафаҳм, донишманд.

**ЗАКИЯ** I ذکیه *муаннаси* **закӣ** I.

**ЗАКИЯ** II *а.* زکیه *муаннаси* **закӣ** II.

Иззуддини Умар ба сифати марзия ва ихлоси закия иттисоф дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАКО** *а.* ذکا фаросат, зиракӣ, басират, тезии зеҳн.

Наравад ҳеҷ хато бар дилу андешаи ту,
К-аз хато дур туро зеҳну закои ту кунад. *Манучеҳрӣ*

Ҳар ду ... ба зако шӯҳрате тамом доштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАҚОБ** زکاب 1. оби зок, оби сиёҳ, сиёҳӣ; 2. оби даҳан, туф, луоб.

Ҷуз талху тира об надидам бад-он замин,
Ҳаққо, ки ҳеҷ боз надонистам аз закоб. *«Луғати фурс»*

**ЗАҚОВАТ** I *а.* ذکاوت *ниг.* **зако.**

**ЗАҚОВАТ** II *а.* زکاوت 1. покӣ, покизагӣ, сафо, исмат; 2. тезрафторӣ дар коре.

**ЗАҚОВОТ** *а.* ذکاوات *ҷ.* **заковат** I.

Эй басо илму заковоту фитан
Гашта раҳравро чу ғӯли роҳзан. *Румӣ*

**ЗАКОТ** *а.* زکوت || زکات маблағе, ки мувофиқи шариати ислом бояд аз ҳар даромад ва доройӣ ба нафъи қашшоқону фақирон дода шавад.

Закоти мол бадар кун, ки фазлаи разро
Чу боғбон бизанад, бештар диҳад ангур. *Саъдӣ*

Гар ту хоҳӣ закоти хубӣ дод,
Мо фақирему мустаҳиққи закот. *Ҷомӣ*

**ЗАКОТСИТОН** زکوت‌ستان || زکات‌ستان фақир, камбағале, ки мувофиқи шариат ба ӯ закот дода мешавад.

**ЗАКУР** زکور *ниг.* **жагӯр.**

**ЗАКӢ** I *а.* ذکی тезтабъ, ҳушманд, ҳушьёр, зирак.

Инчунин кас гар закии мутлақ аст,
Чунш ин тамьиз набвад, аҳмақ аст. *Румӣ*

**ЗАКӢ** II *а.* زکی покиза, некӯ.

**ЗАЛАЛ** *а.* زلل лағзиш; хато, ғалат, нуқсон.

Агар ёре андак залал донадам,
Зи нобихрадӣ шӯҳра гардонадам. *Саъдӣ*

Димна гуфт: Рост мегӯӣ, баҳои ту тадоруки ҳар халале ва ҳастии ту талофии ҳар залале метавонад кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАЛАМ** *а.* ظلم хирагӣ, торикӣ.

Пой кафши худ шиносад дар залам,
Ҷон тани худ чун надонад, эй санам! *Румӣ*

Дар замоне, ки кусуфи кул дар ҳадди Муштарӣ воқеъ шуда, заламе азим зоҳир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАЛАМА** *а.* ظلمه *ҷ.* **золим.**

Омадаи ҳарб бояд шуд ва набояд гузошт, ки заламаи Шом биосоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАЛЕЪ** *а.* ضليع зӯр, қавӣ, бақувват, сахтбозу.

Гар банда зарир асту халиқ асту залеъ,
Дар гоҳи сано гуфтани ӯ гардад ланг. *Манучеҳрӣ*

**ЗАЛЗАЛА** *а.* زلزله *ниг.* **зилзила.**

**ЗАЛЗОЛ||ЗИЛЗОЛ** *а.* زلزال ларза, ҷунбиш.

Андар он рӯз, ки аз наъраи мардони набард
Дар дили кӯҳ чу симоб дарафтад залзол. *Бадри Чочӣ*

**ЗАЛИЛ** I *а.* ذليل **1.** беэътибор, ночиз; мутеъ, фармонбардор.

Ин писар бар ҷумлаи бародарон сарвар шавад ва эшон залили ӯ шаванд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** хор, ҳақир, забун, хору зор.

Бо сабуксор кас макун сӯҳбат,
То намонӣ ҳақиру хору залил. *Носири Хисрав*

**ЗАЛИЛ** II *а.* ضليل ба залолат афтанда; он кӣ сахт гумроҳ мешавад, бо роҳи хато меравад.

**ЗАЛИЛ** III *а.* ظليل соядор, сояафкан; **зилли залил** а) сояи доимӣ; б) *маҷ.* химояти пурра.

Дар он букъаи шоҳвор дар зилли залили рафоҳият ғунудам. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАЛИМ** I *а.* ظليم шутурмурғ, шутурмурғи нар.

Қомрон бошу маи лаъл хӯру душманро
Гӯ: Ҳамехӯр шабу рӯз оташи сӯзон чу залим. *Фаррухӣ*

Фақеҳ омӣ хонад ва рову ома фақеҳ,
Ба ҳар ду ном бувад баҳраманд ҳамчу залим. *Сӯзанӣ*

**ЗАЛИМ** II *а.* ظليم ситамдида, мазлум.

**ЗАЛИФ** زليف *ниг.* **залифан.**

**ЗАЛИФАН||ЗИЛИФАН||ЗУЛИФАН** زليفن тарс, бим, ваҳм.

Аз лаби ту мар-маро ҳазор умед аст
В-аз сари зулфат маро ҳазор залифан. *Фаррухӣ*

Сиёсат карданаш, беҳтар сиёсат,
Зилифан бастанаш, беҳтар зилифан. *Манучеҳрӣ*

**ЗАЛИҚ** *а.* ذليق фасеҳ, кушодазабон, теззабон, нотиқ, забоновар.

**ЗАЛЛА** I *а.* زله **1.** таом ва хӯрокворни барзиёд, ки меҳмонон аз тӯй ва ё зиёфат бо худ мебаранд.

Гуфто ба мизбон, ки маро заллае фирист,
Гуфто: Ҳанӯз нуқл ба дармон намерасад. *Анварӣ*

**2.** таоми нигоҳ дошташуда, пасмондаи хӯрок, саркут.

Дигар аз паи дӯстон залла кард,
Ки ҳалво ба танҳо нашояд хвард. *Низомӣ*

◇ **залла бардоштан** *ниг.* **залла бастан.**

Ҳамаи занони ашроф ва умаро ба урдуи султонӣ бо тӯҳфа ва ҳадоё ҷавқ-ҷавқ мерафтанд ва хирвор-хирвор залла бармедоштанд. *Аҳмади Дониш*

**залла бастан** аз ҷое бо худ тӯша гирифтан, озуқа гирифтан.

Зи хоби сер дар манзил тавонад заллаҳо бастан
Сабуксайре, ки ҷони тӯша доман бар камар бандад. *Соиб*

**ЗАЛЛА** II||**ЗИЛЛА** زله ҳашараи малахмонанд, малахи чирчирак.

Бонги залла кард хоҳад кар(р) гӯш,
В-еҷ н-осояд ба гармо аз хурӯш. *Рӯдакӣ*

**ЗАЛЛАТ** *а.* زلت **1.** лағзиш, хато, саҳв, гуноҳ; хато дар сухан.

Нахост, ки савобиқи аёдии худро ба як заллат зоеъ гардонад. *«Равзат-ус-сафо»*

Оқибат диданд ҳар гун уммате,
Лоҷарам гаштанд асири заллате. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* кори нописандида, амали номаъқул.

Филҷумла нишастам ва аз ҳар даре сухан пайвастам, то ҳадиси заллати ёрон дар миён омад. *Саъдӣ*

**ЗАЛЛОТ** *а.* زلات *ҷ.* **заллат.**

**ЗАЛОЗИЛ** *а.* زلازل *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **зилзила||залзала.**

Биларзанд аз ниҳеби ӯ наҳангон,
Биларзад кӯҳи сангин аз залозил. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* балоҳо, сахтиҳо, офатҳо.

**ЗАЛОЛ** *а.* ضلال баргаштан аз роҳи дуруст, гумроҳӣ; оворагӣ.

Моро ғарқаи баҳри залол магардон! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сурате аз сурати дигар камол
Гар биҷӯяд, бошад он айни залол. *Румӣ*

◇ **залоли мубин** гумроҳии ошкоро, хатои возеҳ.

Гар роҳи дигар равад, залоли мубин... *Саъдӣ*

**ЗАЛОЛАТ** I *а.* ضلالت беэътиборӣ, нописандӣ, хорӣ; хор шудан.

**ЗАЛОЛАТ** II *а.* ضلالت *ниг.* **залол.**

Моро роҳ намудӣ ва аз залолат раҳонидӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАЛОМ** *а.* ظلام торик, торикӣ, торикии шаб.

Хуфта аз онӣ, ки набинӣ зи ҷаҳл
Дар дили торик ҳаме ҷуз залом. *Носири Хисрав*

Рӯз дар касби ҳунар кӯш, ки май хӯрдани рӯз
Дили чун оина дар занги залом андозад. *Ҳофиз*

Шоҳи ситорагон ... ҷамоли ҷаҳонoройро ба ниқоби залом бипӯшонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАЛОҚАТ** *а.* ذلاقت теззабонӣ, фасоҳат, забони равон, забони бурро.

Теғи залоқати забони ӯ наём нашинохтӣ. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАЛУ** زلو *ниг.* **золу.**

**ЗАЛУЛ** I *а.* ذلول *ниг.* **залил I.**

**ЗАЛУЛ** II *а.* ضلول гумроҳ, овора, оворагард.

**ЗАЛУМ** *а.* ظلوم ситамгори сахт, золим.

Тори ӯ гӯяд: Ман аз дасти залум
Дар шиканҷа мондаам дар печу тоб.
*Шамси Табрезӣ*

Дарвешро дидам, ки ... мегуфт: Ё ғафур, ё раҳим, ту донӣ, ки аз залуму ҷаҳул чӣ ояд! *Саъдӣ*

**ЗАЛҚ** *а.* زلق 1. лағзидан; лағзиш; 2. хашм, ғазаб.

Дар тараддуд аз ту афтоданд халқ,
Дар ҳазимат кушта шуд мардум зи залқ. *Румӣ*

**ЗАМ** I زم 1. ҷоғ, фук.

Орзуманди он шуда ту ба гӯр,
Ки расад нонт порае бар зам. *Рӯдакӣ*

2. номи дарьёе дар наздикии Марв.

Зи хун дашт гуфтӣ, ки рӯди Зам аст,
На разми гави пилтан Рустам аст. *Фирдавсӣ*

**ЗАМ** II ||**ЗАММ** I *а.* ذم 1. маломат, сарзаниш.

Чун ба гетӣ на вафо монду на аҳл,
Замми аҳлияти ихвон чӣ кунам? *Хоқонӣ*

2. бадгӯӣ; ҳаҷв.

То кай кашӣ ту аз паи таъзими ман алам?
То кай кушоям аз паи замми ту ман даҳон?
*Фузулӣ*

**ЗАМ** III ||**ЗАММ** II *а.* ضم 1. илова кардан.

Дарҳол ба гӯши ҳуши ман гуфт,
Васфи ту, ки бо замир шуд зам. *Хоқонӣ*

Бояд ки дар муқобалаи ӯ муомалае карда шавад, ки писанди давлатҳо бошад, аз радди вилоятҳои гирифташуда бо замми завоиди дигар.
*Аҳмади Дониш*

2. пайвастан; 3. гузоштани аломати замма ба болои ҳарфе.

Зи зам ниҳоданд эъробаш, аз чӣ шуд максур?
Ба ҷазм карданд ӯро, чаро бувад мудғам?
*Масъуди Саъд*

**ЗАМАН** *а.* زمن *шакли дигари* **замон** I.

Чу дид андар ӯ шаҳриёри заман,
Барафтод аз бим бар вай ҷашан. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАМАЪ**||**ЗАМО** *а.* ظمأ||ظماء 1. ташнагӣ, ташнагии сахт.

Ҷавқ-ҷавқ испоҳи тасвироти мо,
Сӯи чашма[и] дил шитобон аз замо. *Румӣ*

2. *маҷ.* сахт орзуманди чизе будан.

Маро чу теғ диҳад об обгун гардун,
Ҳар он гаҳе ки бинолам ба пеши ӯ зи замо.
*Масъуди Саъд*

**ЗАМЗАМ** I *а.* زمزم номи ҷоҳ ва чашмаест дар Макка, дар назди хонаи Каъба.

Далв, ки аз чашмаи хур хушк монд,
Замзамаш аз чашмаи раҳмат фишонд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **замзами расанвар** *кинояз аз* офтоб.

Эй Каъбаи ҷаҳонгард, эй Замзами расанвар,
Заррин расан намоӣ, чун замзам ой аз бар.
*Хоқонӣ*

**ЗАМЗАМ** II زمزم фасли чордаҳуми китоби муқаддаси зардуштиён, Занд.

**ЗАМЗАМ** III زمزم *ниг.* **замзама.**

Бузургон ҳама гавҳар афшонданд,
Ба замзам ҳама офарин хонданд. *Фирдавсӣ*

**ЗАМЗАМА** زمزمه овозе, ки аз дур меояд, садои оҳиста ва пайваста; нағма ва суруде, ки зери лаб оҳиста хонда мешавад.

... Тоифаи ҷавонони соҳибдил ҳамроҳи мо буданд ҳамдам ва ҳамқадам, вақтҳо замзама бикарданди ва байте муҳаққиқона баргуфтандӣ. *Саъдӣ*

Фиканд замзамаи ишқ дар Ҳиҷозу Ироқ,
Навои бонги ғазалҳои Ҳофиз аз Шероз. *Ҳофиз*

**ЗАМИМ** I *а.* ذميم нописандида, зишт, бад.

Чун вазиру миру муставфӣ ту бошӣ, кай бувад
Мидҳатори вазиру миру муставфӣ замим. *Сӯзанӣ*

Абӯ-Алӣ ҳамчунон бар одати замим ва хулқи лаимӣ хеш мустамир буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАМИМ** II *а.* ذميم 1. оби бинӣ; 2. пешоб, шош, шоша.

**ЗАМИМА** I *а.* ذميمة *муаннаси* **замим** I.

Аз ин хислати замима бипарҳезад. *Авфӣ*

**ЗАМИМА** II *а.* ضميمه илова, чизе, ки ба болои чизе зам мешавад; ◇ **замимаи аъвар** рӯдаи кирммонанд, овеза, кӯррӯда.

**ЗАМИМАТУЛАВСОФ** *а.* ذميمة الاوصاف бадном, касе ки ба ном ва сифатҳои бад шӯҳрат ёфтааст.

Мардуми он ҷо замиматулавсоф ва кариҳатулахлоқ бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАМИН** I زمين 1. хок; сатҳи хок.

Бад-ӯ гуфт: Зар ҳасту ҳам беш аз ин,
Дирам ҳам, бārуманд боғу замин. *Фирдавсӣ*

Заминаш аз касрати ҷавоҳироти рангини ҳамчу дашти сабзу хуррам ва гулҳои рангоранг ба назар дармеояд. *Аҳмади Дониш*

**замини барӯманд** замини ҳосилхез, замини ҳосилбахш.

Сирати ӯ—тухми киштаву неъмати ӯ — об,
Хотири маддоҳи ӯ — замини барӯманд. *Рӯдакӣ*

**замини мурда** замини нокорам, замини бекор, замини партав.

Чун замини мурдае, к-аз ақл гардад тозарӯ,
Аз арақ рӯи ту эҳьё мекунад оинаро. *Соиб*

**рӯи замин** сатҳи тамоми олами хокӣ.

Гар рӯи замин ба ҷумла обод кунӣ,
Чандон набувад, ки хотире шод кунӣ.
Гар банда кунӣ ба лутф озодеро,
Беҳтар, ки ҳазор банда озод кунӣ. *Хайём*

**дар замин кардан** дар замин пинҳон намудан, гӯр кардан.

Бидонист рӯзе писар дар камин,
Ки мумсик куҷо кард зар дар замин. *Саъдӣ*

2. кишвар, мамлакат.

Қозӣ Яҳьё... гуфт: ... Ба азимати сайри Ҳиндустон аз баҳри Ҳинд ба замини Қалката ба навоҳии Ҷуннуҷ баромадем, ки ақсои замини Ҳинд аст.
*Аҳмади Дониш*

**замину замон** тамоми дунё; тамоми олами ҳастӣ.

Боз ин чӣ ҷавонию ҷамол аст ҷаҳонро
В-ин ҳол, ки нав гашт заминрову замонро. *Анварӣ*

◇ **замини шеър** баҳр, радиф, қофия ва ғ.; **замин бӯсидан** а) сарҳамкунон таъзим кардан, бандавор хушомад гуфтан; б) изҳори одобу эҳтиром кардан.

Мекунад шабнам гаронӣ бар узори нозукат,
Абр мебӯсад замин аз дур гулзори туро. *Соиб*

**замини хидмат бӯсидан** таъзим кардан.

Шукри неъмат бигуфтам ва замини хидмат бибӯсидам ва узри ҷасорат бихостам. *Саъдӣ*

**замин зинда доштан** заминро обод кардан.

Замин зинда дор, осмон зинда кун,
Ҷаҳонгир душман пароканда кун. *Низомӣ*

**замини ҳиммати** *касеро* **ба сар кашидан** ҳурмату иззати калон изҳор кардан, қоил шудан ба касе.

Бисоти давлати ӯро ба рӯй рӯбад моҳ,
Замини ҳиммати ӯро ба сар кашад Кайвон.
*Фаррухӣ*

**замин аз зери по кашидан** тарсонидан, дар бим андохтан; ноумед кардан; монеъ шудан, касеро аз истинодгоҳаш маҳрум сохтан.

Талабгори ту дорад изтиробе дар ҷаҳонгардӣ,
Ки пиндорӣ: заминро мекашанд аз зери пои ӯ.
*«Баҳори Аҷам»*

**заминро ба осмон дӯхтан** аз ҳад зиёд дасту по задан, саъю кӯшиш кардан.

Гар заминро ба осмон дӯзӣ,
Надиҳандат зиёда аз рӯзӣ. *Саъдӣ*

**замин сахту осмон дур** (ё **баланд**) *киноя аз* мушкилӣ, ноилоҷӣ, дармондагӣ, ки доди кас ба ҷое намерасад.

Осмон дуру замин сахт аст, сахт,
Гар тараҳҳум мекунӣ, вақт аст, вақт.*

**замин таркиду пайдо шуд сари хар** *зарб. киноя аз* ногаҳон ва бемавқеъ пайдо шудани одами номатлуб ва дилнокаш.

**ЗАМИН** II *а.* زمن барҷомонда, касе, ки ба сабаби касалӣ аз ҷой ҷунбида наметавонад ё ба пой рафта наметавонад.

[Ӯ] ба иллати никрас замин шуда буд. *Авфӣ*

**ЗАМИН** III *а.* ضمین гарав, кавл, зомин.

Ин қаболаи фалон замин ва фалон чизро фалон кас замин. *Саъдӣ*

**ЗАМИНБӮС** زمین بوس 1. дар ҳузури подшоҳ, мансабдор ё давлатманде ба замин афтода, хокро бӯсида таъзим кардан, ки дар замони пеш изҳори адаб ва итоат ҳисоб мешуд, таъзим.

Баст бар хок зи беболупарӣ Соиб нақш,
Магар аз дур заминбӯс кунад ҷононро. *Соиб*

2. таъзимкунанда, саҷдакунанда; мутеъ, фармонбардор.

Дару даргаҳе дид бар осмон,
Заминбӯси ӯ ҳам замину замон. *Низомӣ*

**ЗАМИНГИР** زمین گیر барҷомонда, аз ҳаракат монда; касе, ки ҷунбида наметавонад; побанд, дар замин маҳкам ҷойгирифта.

Надонам манзилатро, варна занҷир
Қаям кардӣ дар ин зиндон заминагир? *Нозим*

Ҷуръат гуфт: Аҷаб аз Мирзо, ки дарахти заминагирро хиромон гуфт. *«Хизонаи омира»*

**ЗАМИНГОҲ** زمین گاه ҷо, мавқеъ, макон.

**ЗАМИНКӮБ** زمین کوب 1. кас ё ҳайвоне, ки бар замин по мекӯбад; 2. *киноя аз* асп.

Худои замину замонро бихонд,
Пас он гаҳ заминкӯбро пеш ронд. *Хоҷу*

3. чизе ки бо он заминро мекӯбанд.

**ЗАМИНХЕЗ** زمین‌خیز чизе, ки аз замин ҳосил мешавад, ҳосил, маҳсул.

Заминхези ҳар кишвар аз даҳр чист?
Ба ҳар кишвар аз пешаҳо баҳр чист? *Низомӣ*

Заминхези Чин чизҳои ғариб,
Ки дилро диҳад қуту ҷонро насиб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗАМИНӢ** زمینی 1. мансуб ба замин I; 2. аҳли замин, дар замин истиқоматкунанда, ки, мувофиқи ақидаи динӣ, аз хок офарида шудааст.

Чун Увайс аз хеш фонӣ гашта буд,
Он заминӣ осмонӣ гашта буд. *Румӣ*

**ЗАМИР** I *а.* ضمیر 1. дил, қалби инсон.

Ба ҳасту нест маранҷон замиру хуш мебош,
Ки нестист саранҷоми ҳар камол, ки ҳаст. *Ҳофиз*

Боз моро дағдағаи саёҳат дар замир мутамаккин гашта... *Аҳмади Дониш*

2. чизе, ки кас дар дили худ гузаронад, фикри пинҳонӣ, хаёл.

На он чунон ба ту машғулам, эй биҳиштирӯй,
Ки ёди хештанам дар замир меояд. *Саъдӣ*

Агарчи мӯи ман акнун чу шир аст,
Ҳанӯз аз завқи ширам дар замир аст. *Ҷомӣ*

◇ **замири мунир** дили равшан, ботини нек, сирати пок.

Ҷоми ҷаҳоннамост замири мунири дӯст,
Изҳори эҳтиёҷи худ он ҷо чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

**ЗАМИР** II *а.* ضمیر ҷонишин.

**ЗАМИСТОН** زمستان *ниг.* **зимистон.**

**ЗАММ** I *а.* ذم *ниг.* **зам** II.

**ЗАММ** II *а.* ضم *ниг.* **зам** III.

**ЗАММА** *а.* ضمه пеш ـُ; дар алифбои арабии тоҷикӣ аломати ҳаракати болоист, ки садоноки у-ро ифода мекунад.

**ЗАММОР** *а.* زمار касе, ки най менавозад, найнавоз.

**ЗАМО** *а.* ظما *ниг.* **замаъ.**

**ЗАМОИМ** I *а.* ذمائم *ҷ.* **замим** I.

**ЗАМОИМ** II *а.* ضمائم *ҷ.* **замима** II.

**ЗАМОИР** I *а.* ضمائر *ҷ.* **замир** I.

Ваҳшати малик ва ҳайбати подшоҳӣ дар замоири дӯстон ва душманон қарор гирифт. (I 1)
*«Калила ва Димна»*

**ЗАМОИР** II *а.* ضمائر *ҷ.* **замир** II.

**ЗАМОН** I *а.* زمان 1. вақт, ҳангом; давр, замона, рӯзгор.

Қашидандшон хаставу баста хор,
Ба ҷон хостанд он замон зинҳор. *Фирдавсӣ*

Ширинтар аз онӣ ба шакарханда, ки гӯям,
Эй Хисрави хубон, ки ту Ширини замонӣ. *Ҳофиз*

**ин замон** акнун, ҳоло, ҳозир, алҳол.

Чунин дод посух, ки пурсиш макун,
Магӯй ин замон ҳеҷ бо ман сухун. *Фирдавсӣ*

Набуд нақши ду олам, ки ранги улфат буд,
Замона тарҳи муҳаббат на ин замон андохт. *Ҳофиз*

**замон-замон** дам ба дам, соат ба соат.

Замон-замон мунтазири шаҳодат будем. *Авфӣ*

**як замон** муддати кӯтоҳ, андак вақт, лаҳзае.

Ало, гар талабгори аҳли дилӣ,
Зи хидмат макун як замон ғофилӣ. *Саъдӣ*

Аз ҳодисаи замони ронанда матарс
В-аз ҳар чӣ расад, чу нест поянда, матарс,
Ин як дами нақдро ба ишрат бигузор,
В-аз рафта маяндешу аз оянда матарс! *Хайём*

**дар** (*ё* **андар**) **замон** дар ҳамин вақт, бетаъхир, дер накарда.

Барафканд Гарсеваз андар замон
Саворе ба кирдори боди дамон. *Фирдавсӣ*

**2.** мӯҳлат, фурсат.

Маро замон додӣ, ки то ин об нахӯрам, накушӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳар муддате назар ба касе мекунад сипеҳр,
Ҳар навбате замин ба касе медиҳад замон.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Замон диҳед, ки васиятнома бинависам. *Авфӣ*

**замон хостан** мӯҳлат пурсидан.

Фиристодаи кордонро навохт,
Замон хост як ҳафтаву кор сохт. *Низомӣ*

**3.** тақдир, сарнавишт.

Туро худ замон ҳам ба дасти ман аст,
Ба пеши равони ман ин равшан аст. *Фирдавсӣ*

◇ **замони мозӣ** *грам.* замони гузашта; **замони мустақбал** *грам.* замони оянда; **замони Одам** *киноя аз* давраи одами нахустин; **дар** (*ё* **аз**) **замони Одам** бисьёр вақтҳо боз, хеле вақтҳои пеш.

Шеъри Ҳофиз дар замони Одам андар боғи хулд
Давлати насрину гулро зинати авроқ буд. *Ҳофиз*

**замони ҳол** *грам.* замони ҳозира; **замон ёфтан** хушбахт шудан, ба мақсад расидан.

Дар дарди ту кам касе амон ёбад,
Дар ишқи ту кам диле замон ёбад. *Анварӣ*

**замони гузашта наёяд ба бар** *зарб.* вақтро ғанимат бояд донист, фурсате, ки аз даст рафт, боз намеояд.

**ЗАМОН** II زمان **1.** ҳаёт, умр, ҷон.

Замони варо дар камон сохтам,
Чу рӯзаш сар омад, бияндохтам. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* марг, аҷал, мавт.

Замон чун туро аз ҷаҳон кард дур,
Пас аз ту ҷаҳонро чи мотам, чи сур. *Фирдавсӣ*

**ЗАМОН** III *а.* ضمان **1.** зоминӣ, замонат, кафолат, кафилӣ.

Бидоред чанде каф аз доманаш
В-агар мегурезад, замон бар манаш. *Саъдӣ*

**замон кардан** кафолат додан.

Амир Исмоил мол бозгирифт ва нафиристод; амир Наср номае кард ба Рофеъ, ки вай замон карда буд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**замон шудан** кафил шудан, ба ӯҳдаи худ гирифтан.

Эй дил, ар ишрати имрӯз ба фардо фиканӣ,
Мояи нақди бақоро кӣ замон хоҳад шуд? *Ҳофиз*

**2.** гарав.

Гуфт: Не, бархез, набвад з-ин зиён,
Ман сару ҷон мениҳам рахну замон. *Румӣ*

**ЗАМОНА** زمانه *ниг.* **замон** I 1.

Замона ҷомаи меҳнат диҳад з-онам, ки медонад,
Либоси офиятро тарзи пӯшидан намедонам. *Махфӣ*

Агар теғаш набошад дар замона,
Барорад оташи фитна забона. *Бадрии Кашмирӣ*

**замона гузаронидан** умр ба сар бурдан, зиндагонӣ кардан.

Зи ман мапурс, ки бе ман замона чун гузаронӣ,
Аз он бипурс, ки бар ман замона мегузаронад.
*Анварӣ*

◇ **замона ба подош обистан аст** ҳар кас сазои кори неку бади худро мебинад.

**ЗАМОНАСОЗ** زمانه‌ساز он кӣ мувофиқи авзоъу аҳволи замона рафтор мекунад, созишкор; мунофиқ.

Таслим мекунад ба ситам зулмро далер,
Ҷурми замонасоз фузун аз замона аст. *Соиб*

**ЗАМОНАСОЗӢ** زمانه‌سازی созишкорӣ; мунофиқӣ.

**ЗАМОНАТ** *а.* ضمانت кафилӣ, зоминӣ, ба ӯҳда гирифтан.

Дарҳол шахсе аз насоро ба Мадоин фиристод ва он чӣ замонат карда буд, боз овард.
*«Ҳазору як шаб»*

**ЗАМОНАТНОМА** ضمانت‌نامه ҳуҷҷати кафолат, санади замонат, вароқаи тазмин.

**ЗАМОНДОР** ضماندار кафил, зомин, касе, ки барои коре зомин мешавад.

Замондори олам сияҳ то сафед,
Шафоаткуни рӯзи биму умед ... *Низомӣ*

**ЗАМР** *а.* زمر най, най навохтан.

Чунон аз хамру замру нолю ноқус
Наметарсам, ки аз зӯҳди риёӣ. *Саъдӣ*

**ЗАМӢ** زمی *шакли кӯтоҳшудаи* **замин** I.

Асосе, ки дар осмону замист,
Ба андозаи фикрати одамист. *Низомӣ*

**ЗАМҲАРИР** زمهریر хунукии сахт, сармои шиддатнок.

Нашояд равад хома дар ҷӯи шир
Ва ё бишканад дар дили замҳарир. *Саъдӣ*

Бозандаро ... паноҳе, ки ... аз садамоти замҳарир маҳфуз монад, муяссар намешуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**зан** زن *асоси замони ҳозираи* **задан.**

**-зан** زن *суффикси исмсоз* маънои кору шуғлро ифода мекунад, мас. 'хиштзан', 'таблзан', 'торзан', 'муштзан'.

**ЗАН** I زن ҷинси муқобили мард.

Зани хубу фармонбару порсо,
Кунад марди дарвешро подшо. *Саъдӣ*

Зан зан зи вафо шавад, зи зевар нашавад,
Сар сар зи даҳо шавад, зи афсар нашавад. *Саноӣ*

Зани нек офияти зиндагонӣ бувад. *Зарбулмасал*

**зан кардан** зан гирифтан.

Зане кун з-ин сипас бар ту сазовор,
Ки бошад ҳамчу Висо сад парастор.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **зани дудафкан** ҷодугарзан, соҳира; **зан розӣ, мард розӣ, гӯри падари қозӣ** *зарб.* яъне агар зану мард бо ҳам хуб созиш кунанд, иғво роҳ намеёбад.

**ЗАН** II ||**ЗАНН** *а.* ظن гумон, пиндошт.

Дар дили кас шафқате аз ман набуд,
Ҳеҷ касеро ба карам зан набуд. *Низомӣ*

Чун дар ту занни халқ ба некист, нек бош,
То дар ту занни халқ ба некӣ шавад яқин. *Сӯзанӣ*

◇ **ба занни қавӣ** ба гумони калон.

**ЗАНАБ** *а.* ذنب **1.** дум, дунб.

Мардум аз гов, эй писар, пайдо ба илму тоат аст,
Мардуми беилму тоат гов бошад безанаб.
*Носири Хисрав*

Баъзе ба як пой истода ва як пои дигар рост ба ақиб кашида, ба шакли занаб болҳо афрохта...
*Аҳмади Дониш*

**2.** тарафи дунболаи галаситораи Аждаҳо (тарафи дигараш Раъс номида мешавад).

Мухолифони туро дар сипеҳр то бизиянд,
Бурун наёяд ҳаргиз ситорашон зи Занаб. *Фаррухӣ*

Ба ҷониби Систон бояд рафт ва кори он ҷо, ки чун Занаб бар ҳам афтодааст ... кифоят кардан.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАНАХ** زنخ манаҳ, ҷона; зери манаҳ, зери ҷона.

Зи пирӣ хӯрда аз бас дар гулӯ мушт,
Занах дар бинниаш рафта чу ангушт.
*Фитрати Зардӯз*

◇ **занах задан** бисьёр гап задан, лаққидан, гапи беҳуда гуфтан, ҳарзагӯӣ кардан, ҳарза гуфтан.

Ҳосидонро ту гӯ: Занах мезан,
Хатм шуд насру назм бар ману ту. *Саноӣ*

Ҳар кӣ дар ин парда мухолиф танад,
Бар даҳанаш зан, ки занах мезанад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**занах нарм доштан** *(ё будан)* мутеъ будан, ром будан.

То ба муродам занахаш нарм буд,
Пок савоб аст, ту гуфтӣ, хатош. *Носири Хисрав*

**занах бар худ задан** сар хам кардан, сар фурӯ бурдан; хиҷил шудан, шарманда шудан.

**ЗАНАХДОН** زنخدان занах, манаҳ.

Мабин ба себи занахдон, ки ҷоҳ дар роҳ аст.
Куҷо ҳамеравӣ, эй дил, бад-ин шитоб, куҷо? *Ҳофиз*

◇ **занахдон ба ҷайб фурӯ бурдан** а) ба андеша фурӯ рафтан; б) интизор доштан, умедвор будан.

Занахдон фурӯ бурд чанде ба ҷайб,
Ки бахшанда рӯзӣ фиристад зи ғайб. *Саъдӣ*

**ЗАНБ** *а.* ذنب гуноҳ, айб, хато.

**ЗАНБАМУЗД** زن بمزد марде, ки аз номуси зани худ беларво бошад, далла, занғар.

Гуфт: Инак бин нишони пои дузд
К-ин тараф рафтаст дузди занбамузд. *Румӣ*

**ЗАНБАҚ** *а.* زنبق як хел растании дарозпоя, ки беҳтарин навъаш гули сафеди хушбӯй дорад, савсан.

Аз ӯ занбақ ба ангуштон ҳино баст,
Намуд аз остини нилгун даст. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЗАНБИЛ** زنبیل **1.** сабад, сабади ҳасирӣ ё лифи хурмоӣ.

Занбил бофтӣ аз барги хурмо ва бифурӯхтӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** халтаи чармии гадоён.

Асо дар даст, занбиле ба дӯшаш,
Ду ҳалқа чун қаландар дар ду гӯшаш.
*Бадрии Кашмирӣ*

◇ **занбил дар об афкандан** тарки коре кардан.

**ЗАНБИЛБОФ** زنبیل باف касе, ки сабад мебофад, сабадбоф.

**ЗАНБОРА||ЗАНПОРА** زنباره || زنپاره фосиқ, зинокор.

Се ҳокиманд ин ҷо чун ғӯлба ҳама дузд
Майхораву занбораву малъуну хасисанд. *Мунҷик*

**ЗАНБӮР** زنبور ору.

Гарат ҷоми нӯшин диҳад, дур нест,
Вале нӯш бе неши занбӯр нест. *Хоҷу*

Занбӯри дурушти бемурувватро гӯй: Боре чу асал намедиҳӣ, неш мазан! *Саъдӣ*

**ЗАНБӮРА** زنبوره навъе аз пайкони тир.

Ба занбӯраи тир занбӯри неш
Шуда оҳаку сангро рӯй реш. *Низомӣ*

**ЗАНБӮРАК** زنبورک **1.** занбӯри хурд; **2.** тӯпи хурд, ки ба шутур бор мекарданд.

Ҳусайн Низомшоҳ шашсад ароба тӯп ва зарбзан ва занбӯрак... пеши афвоҷи худ боздошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЗАНГ** I زنگ гарди зангоре, ки дар рӯи металлҳо ба вуҷуд омада, онро мехӯрад.

Оре, бихӯрад занг ҳаме оҳанро,
Ҳарчанд ки занг ҳам зи оҳан хезад. *Абулфараҷ*

◇ **занги ҳаво** торикӣ; **занг бастан** пайдо шудани гарди зангор дар рӯи чизе.

Магӯ, ки дар дили ту занг баста пайконам,
Ки тухми меҳру вафо саба гашта дар дили ман.
*Ҳилолӣ*

**занг аз дил рабудан** кина аз дил бардоштан; **занг аз дил рафтан** бартараф шудани кудурат.

**ЗАНГ** II زنگ зангӯла, ҷарас.

Чу овози занг омад аз пушти пил,
Хурӯшидани кӯс аз чанд мил... *Фирдавсӣ*

Ҳамон теғзан занги сахткӯш,
Баровард чун занги русӣ хурӯш. *Низомӣ*

**ЗАНГ** III زنگ **1.** одамони сиёҳмӯй, сиёҳпӯст; **2.** мамлакати Ҳабаша, Ҳабашистон.

Бипайваст абре зи дарьёи Занг,
Аз он абр бар мо биборид санг. *Фирдавсӣ*

Ғаме, ки чун сипаҳи занг, мулки дил бигрифт,
Зи хайли шодии руми рухат зидоянд боз. *Ҳофиз*

**ЗАНГ** IV زنگ шуои офтоб ё моҳ.

Рафта садои ҷарасаш бар сипеҳр,
Қар шуда аз ғайрати ӯ занги меҳр.
*«Баҳори Аҷам»*

**ЗАНГИЁНА** زنگیانه беолоиш, содда.

Сӯхта беду бода бин, румию хиндуе баҳам,
Ишрати зангиёнаро баргу навои тоза бин. *Хоқонӣ*

**ЗАНГИМИЗОҶ** زنگی‌مزاج *киноя аз* одами хурсанду хушҳол.

**ЗАНГИНИҲОД** زنگی‌نهاد одами сиёҳпӯст.

**ЗАНГОР** زنگار 1. қисми зангзадаи оҳан, мис ва ғ.

Оинаат, *донӣ, чаро ғаммоз нест?*
З-он ки зангор аз рухаш мумтоз нест. *Румӣ*

2. *маҷ.* сабз, кабуд.

Зи тоҷаш себаҳра шуда лоҷвард,
Супурда ҳаворо ба зангор гард. *Фирдавсӣ*

◇ **зангори маъданӣ** даҳани фаранг.

**ЗАНГОРХӮРД||ЗАНГОРХ(В)АРД** زنگارخورد зангзада, зангхӯрда.

Ҳанӯз оҳане нест зангорх(в)ард,
Ки рахшанда душвор шоядш кард. *Фирдавсӣ*

**ЗАНГХӮРД||ЗАНГХ(В)АРД** زنگ‌خورد 1. зангзада; 2. *маҷ.* ғуборнок.

Шуд оинаи ҷони ман зангх(в)ард,
Зидоям бад-он занг з-оина гард. *Низомӣ*

**ЗАНГӢ||ЗАНҶӢ** زنگی||زنجی одами сиёҳпӯст, сиёҳ; ҳабашӣ;

◇ **зангиёни сиёҳ** *киноя аз* зулфҳо, гесуҳо.

Зи зулфу холи ту дилро халос мумкин нест,
Ки зангиёни сиёҳаш намекунанд раҳо.
*Убайди Зоконӣ*

**зангии шаб** торикии шаб.

Вақти он шуд, ки зи хуршед зиёе бирасад,
Сӯи зангии шаб аз Рум ливое бирасад.
*Шамси Табрезӣ*

**ё зангии Занг бош ё румии Рум** *зарб.* дар як ақида пойдор бош.

Ё сахт чу санг бош, ё нарм чу мум,
Ё зангии Занг бош, ё румии Рум!*

**ЗАНГӮЛА** زنگوله 1. занг, қунғуроқ, ҷарас; 2. номи паҳлавони Тӯрон.

Ва дигар Фирӯҳил або Зангӯла
Бурун тохтанд аз миёни гала. *Фирдавсӣ*

◇ **зангӯлаи рӯз** (*ё* **зар**) *киноя аз* офтоб.

**ЗАНД** I زند номи китоби тафсири Авесто ба забони паҳлавӣ; *муқ.* **Жанд** I 1.

Яке зардуштворам орзуест,
Ки пешат Зандро бархонам аз бар. *Дақиқӣ*

**ЗАНД** II زند бузург, азим.

Ниҳодам туро ном Дастони занд,
Ки бо ту падар кард дастону банд. *Фирдавсӣ*

**ЗАНД** III زند дарахти буттамонанди мурт, як хел буттаи ҷанубии ҳамешасабз.

**ЗАНД** IV زند номи ду устухони калон дар байни оринҷ ва банди даст.

**ЗАНД** V 1. ду порча ҷӯб, ки онҳоро ба ҳам совида оташ ҳосил мекардаанд. Ҷӯби болоӣ «занд» ва поёнӣ «позанд» номида мешудааст, дар арабӣ ҳар дуро дар яқ ҷо «зандон» меноманд; 2. оҳане, ки ба санг зада оташ ҳосил мекунанд, чахмоқ.

**ЗАНДА||ЖАНДА** زنده||ژنده бузург, калонҷусса.

Аз саҳму аз сиёсати нодиргузори ту
Бар гурги жанда пӯст бидаррад саги шубон.
*Сӯзанӣ*

**занда пил** а) фили нар, фили калону даҳшатнок.

Яке зинда пиле чу кӯҳе равон
Ба зер андар оварда буд паҳлавон. *«Луғати фурс»*

б) лақаби шоири машҳур Аҳмади Ҷом.

**ЗАНДАНИҶӢ** زندنیجی навъе аз карбос, ки дар қадим дар Зандане ном деҳаи Бухоро бофта мешуд.

Он чи аз вай [Зандана] хезад, онро занданиҷӣ гӯянд, ки карбос бошад, яъне аз деҳаи Зандана, ҳам некӯ бошад ва ҳам бисьёр бувад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Чун бод занданиҷии кӯҳсор баркашад,
Бар хору хора сундусу хоро барафканад. *Хоқонӣ*

**ЗАНДАҚА||ЗАНДИҚА||ЗИНДИҚӢ** *а.* زندقه||زندیقی 1. касоне ки дар офариниш ба ду ибтидо — некӣ ва бадӣ, зулмат ва нур боварӣ доранд; пайравони дини Занд; касоне ки ботинан кофир буда худро зоҳиран мусулмон ба қалам медиҳанд; бединӣ, куфри ботинӣ, худоношиносӣ, беҳудоӣ.

Вайро ба куфр ва зандақа мансуб мекарданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. аҳли бидъат.

**ЗАНДВОФ||ЗАНДБОФ||ЗАНДЛОФ** زندواف||زندباف||زندلاف 1. зандхон, хонандаи китоби муқаддаси зардуштиён — Занд; 2. *маҷ.* булбул, ҳазордастон.

Фохта бар сарв шохруд баровард.
Захма фурӯ ҳишт зандвоф ба танбӯр. *Рӯдакӣ*

Булбули ширинзабон бар ҷавзбун ровӣ шавад,
Зандбофи зандхон бар бедбун шоир шавад.
*Манучеҳрӣ*

**ЗАНДИҚ||ЗАНДИК** زندیق||زندیک пайрави китоби муқаддаси зардуштиён Занд.

**ЗАНДИҚА** *а.* زندقه *ниг.* **зандақа.**

**ЗАНДЛОФ** زندلاف *ниг.* **зандвоф.**

**ЗАНИН** I *а.* ضنین бахил, мумсик, хасис.

**ЗАНИН** II *а.* ظنین он кӣ аз вай бадгумон шудаанд, тӯҳматзада, муттаҳам.

**ЗАНН** *а.* ظان *ниг.* **зан** II.

**ЗАННАТ||ЗИННАТ** *а.* ضنت бухл, бахилӣ; мумсикӣ, хасисӣ.

Ва лашкарҳои ӯ бо ҳадияҳои гаронмоя, ки рӯзгор ба амсоли он сабук шавад ва заннат намояд, ҳар якро юрт муайян фармуд. *«Таърихи Ҷувайнӣ»*

**ЗАНОДИҚА** *а.* زنادقه *ҷ.* **зиндиқ.**

Мазҳаби ӯ ҳамин мазҳаби заноди қа буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ЗАНПОРА** زنپاره *ниг.* **занбора.**

**ЗАНҶ** زنج *ниг.* **зангӣ.**

**ЗАНҶА** *а.* زنجه нола, зорӣ.

Ба марги дигарон то чанд занҷа,
Ки марг орад туро ҳам дар шиканҷа.*

**ЗАНҶАБИЛ** زنجبیل гиёҳи наймонанде, ки асосан дар Ҳиндустон мерӯяд, гулу мева надорад ва бехи он, ки занҷабил номида мешавад таъми тунду муаттаре дошта ба хӯрок андохта мешавад ва дар тибби шарқ низ ҳамчун дору истеъмол мегардад.

**ЗАНҶАРФ** زنجرف *ниг.* **шангарф.**

**ЗАНҶИР** زنجیر **1.** риштае, ки аз ҳалқаҳои фулузии ба ҳам гузаронидашуда иборат аст, завлона, банд.

Пой дар занҷир пеши дӯстон
Беҳ, ки бо бегонагон дар бӯстон. *Саъдӣ*

**2.** *киноя аз* мӯи бофта; мӯи бофтаи пӯпакдор.

Набандад бастаи зулфат дари шодӣ ба рӯи худ,
Ки фатҳулбоби ғам дорад ҳамин овози занҷират.
*Туғрал*

**3.** адад, сар (дар ҳисоби фил); ◇ **занҷири анбарбор** *киноя аз* мӯи ҷингила, зулф; мӯи хушбӯй.

Ар маро дарде диҳад занҷири анбарбори ӯ,
Лаъли шаккарбори ӯ он дардро дармон кунад.
*Муиззӣ*

**занҷири дод (ё адолат)** занҷирест, ки гӯё бар дари қасри Нӯшервон овезон буда, ҳар мазлуме, ки барои додхоҳӣ даст ба он занҷир занад, бевосита ба назди подшоҳ ӯро роҳ медодаанд.

Печу тоби ишқ занҷири адолат мешавад,
Мерасад охир ба ҷое беқарориҳои мо. *Соиб*

**ЗАНҶИРА** زنجیره **1.** ҳар чизе, ки ба шакли занҷир бошад; **2.** ҳошияи зардӯзӣ ё абрешимии либос ва ғ.; **3.** *маҷ.* зулф, зулфи маҳбуба.

То бад-он занҷираи донописанд
Сохтӣ пои дили шаҳзода банд. *Ҷомӣ*

**ЗАНҶИРГОҲ** زنجیرگاه лангаргоҳ, истгоҳи киштиҳо.

Чу шуд киштии мо зи занҷиргоҳ,
Кунун мову занҷири даҳлези шоҳ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗАНҶИРМӮЙ** زنجیرموی касе, ки мӯи ҷингила дорад; мӯи ҳалқа-ҳалқа.

Чу дид он парирӯи занҷирмӯй,
Ки шоҳ аз турунҷаш туруш карда рӯй... *Хоҷу*

**ЗАНҶИРӢ** زنجیری **1.** мансуб ба занҷир 1; **2.** *маҷ.* зиндонӣ, бандӣ; **3.** *маҷ.* девона.

Мут(а)вории роҳи дилнавозӣ,
Занҷирии кӯи покбозӣ... *Низомӣ*

**ЗАНҶОР** زنجار *шакли арабишудаи* **зангор.**

**ЗАНҶӢ** زنجی *ниг.* **зангӣ.**

**ЗАОМАТ** *а.* زعامت сардорӣ, роҳбарӣ; бузургӣ.

Заомати Ҷӯҳошу сардории Лаш... бар ту муқаррар аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАР I||ЗАРР** زر **1.** фулузи зардранги гаронбаҳо, **тилло.**

Он симу зарҳо аз мурдагон боз мекарданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**зари дағал** тиллои носара, қалб.

Рахти дил бар дари ҳавас мабаред,
Мӯҳри шаҳ, бар зари дағал маниҳед. *Хоқонӣ*

**зари даҳ-даҳӣ** зари холис, заре, ки пас аз об кардан аз даҳ мисқолаш даҳ мисқол зари соф мебарояд.

Худ зари даҳ-даҳӣ ба чанг омад,
Дур(р) зи дарьё, гуҳар зи Занг омад. *Низомӣ*

**зарри иёр** тиллои холис.

Ҳамоно ки харвор понсад ҳазор
Бувад нуқраи хому зарри иёр... *Фирдавсӣ*

**зари комилъиёр** тиллои санҷидашуда, тиллои асил, холис.

Бо дусад хирман зари комилъиёр.
Ними ҷав хуш, ар фурӯшад рӯзгор. *Ҷомӣ*

**зари мағрибӣ** зари холис.

Гар аз баҳри ганҷ орам он ҷо фареш,
Ба Мағриб зари мағрибӣ ҳаст беш. *Низомӣ*

**зарри муштафшор** аз рӯи афсона — тиллои ба мушт нармшаванда, ки дар хазинаи Ҳисрави Парвез будааст ва онро ба ҳар шакл, ки хоҳанд, медаровардаанд.

Бо дарафши ковиёну тоқдес,
Зарри муштафшору шоҳона камар. *Рӯдакӣ*

**зари ноб** тиллои соф, холис.

Фиканда лаълро дар оташу об,
Ки гирандаш ба оташ-бар зари ноб.
*Бадрии Кашмирӣ*

**зари сафед** нуқра; **зари сов** зари холис; **зари соро** тиллои холис, тиллои асил; **зари тилло** тиллои холис.

Вуҷуди мардуми доно мисоли зарри тилост,
Ки ҳар куҷо, ки равад, қадру қиматаш донанд.
*Саъдӣ*

**зари хилос (ё холис)** тиллои табиӣ, тиллои беғаш, тиллои соф.

Ҷуз толеи муборак аз Муштарӣ чӣ ёбӣ,
Ҷуз зарри нақди холис аз кони зар чӣ ояд?
*Шамси Табрезӣ*

Қамарҳои заррин, ғуломони хос
Чу бар шӯшаи нуқра зарри хилос. *Низомӣ*

**зарри ҷаъфарӣ** тиллои холису пок.

Мар-забонро дод сад афсунгарӣ,
В-он чи ҷонро дод зарри ҷаъфарӣ. *Румӣ*

**2.** пул; давлат, сарват.

Ба ҷиҳати ихроҷоти роҳ қадре зар муҳайё кард.
*Авфӣ*

Агар панҷа ва дасти чапи маро битобӣ, ин зар туро бошад. *Аҳмади Дониш*

◇ **зари гул** резаи зарди гули сурх; **зар густурдани хуршед** шӯълаву нур пошидани офтоб.

Ҳавои сайри ӯ дар роҳи уммед,
Ба ҷои фарш зар густурда хуршед. *Бедил*

**зар задан** зард шудан.

Дар ҳадья диҳад чашм чунон лаъллаберо,
Рух зар занад аз баҳри чунон симбареро.
*Шамси Табрезӣ*

**зару мол аз каф афкандан** ҳирси зару молро тарк кардан, аз пулу мол дил кандан.

Фикан аз каф зару моле, ки дорӣ,
Ғалат кардӣ, маҳу соле, ки дорӣ. *Бадрии Кашмирӣ*

**зар ба зӯбин додан** харҷ кардани пул бо мақсади аслиҳасозӣ барои мудофиа.

Биравед, ӯро бигӯед, мо зар ба зӯбин додем.
*«Таърихи Табаристон»*

**зар дар хок рехтан** хона сохтан, иморат кардан; **ба зар гирифтан** ба зарф ё чилди заррин гузоштан.

Ҳофиз, ту ин сухан зи кӣ омӯхтӣ, ки бахт
Таъвиз кард шеъри турову ба зар гирифт. *Ҳофиз*

**зари пок аз маҳак наметарсад** *зарб.* доно аз санҷиш, бегуноҳ — аз тӯҳмат наметарсад.

**ЗАР** II زر пирамард ё пиразан, куҳансол, кӯҳна.

Ҳаме навбаҳор ояду тирамоҳ,
Ҷаҳон гоҳ барно бувад, гоҳ зар. *Дақиқӣ*

**ЗАРАБ** *а.* ضرب ангубини сафед ва сахт, асал, шаҳд.

**ЗАРАБОН** *а.* ضربان тапиши дил, тапидани дил.

Дастури табиб аст, ки бишносад ширьён,
Чун бо зарабон бошаду чун бе зарабон аст.
*Манучеҳрӣ*

**ЗАРАБОТ** *а.* ضربات *ҷамъ* 1. *ҷ.* **зарба||зарбат;** 2. усулҳо, тактҳо дар мусиқӣ.

Дар он усули заработ ва нақорот аз нағамоти русӣ ва фарангӣ набишта буд. *Аҳмади Дониш*

**ЗАРАНГ** I زرنگ 1. дарахти кӯҳии бесамар, ки чӯби сахт ва пӯсти сурх дорад.

Чунон бигирьям, агар дӯст бори ман надиҳад,
Ки хора хун шавад андар шаху заранг-зугол.
*Мунҷик*

2. номи қадими Систон.

**ЗАРАНГ** II زرنگ *ниг.* **зирак.**

**ЗАРАНД** I زرند дӯзах, ҷаҳаннам.

**ЗАРАНД** II زرند номи як навъ дарахти сахт.

**ЗАРАНДУД** *а.* زراندود зарҳал кардашуда, зар давондашуда.

Зарандудагонро ба оташ баранд,
Падид ояд он гаҳ, ки мис ё заранд. *Саъдӣ*

**ЗАРАНДӮЗӢ** زراندوزی ҷамъ кардани зар, нигаҳ доштани зар.

Чу гул гар хурдае дорӣ, худоро, сарфи ишрат кун,
Ки Қорунро ғалатҳо дод савдои зарандӯзӣ. *Ҳофиз*

**ЗАРАР** *а.* ضرر 1. зиён, нуқсон; *муқобили* **нафъ.**

Ба ҳақиқат бидонед, ки ин рамаро шубоне омад, ки зарари гургон ... баста шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Зарари баҳангом беҳ аз нафъи беҳангом.
*Зарбулмасал*

2. носозгорӣ, носозворӣ.

**ЗАРБ** I *а.* ضرب 1. заниш, задан, зарба.

Ман онам, ки дар шеваи таъну зарб
Ба Рустам биёмӯзам одоби ҳарб. *Саъдӣ*

Овози пои ту дар замин зарб надошт.
*Аҳмади Дониш*

Зарби душман агарчи бозарар аст,
Задани дӯст ҷонгудозтар аст.*

2. тирпарронӣ; тӯппарронӣ.

Сесаду панҷоҳ зарби бундуқи кӯчику калон ба як бор шилик намуд. *«Таърихи Гулистон»*

3. *мат.* амали арифметикӣ; мукаррар карда ҷамъ намудани як адад ба миқдори оҳоди ададӣ дигар, мас. 5 зарб ба 5; панҷ бор такрор карда ҷамъ намудани ададӣ 5 ки мешавад 25; номи амали сейӯми ҳисоб; 4. сикка задан.

Ба гоҳи зарб ҳаме зарру сим бӯса занад,
Зи изви номаш бар рӯи сиккаи зарроб.
*Масъуди Саъд*

5. навохтан, навозиш.

Чун самоъ омад зи аввал то карон,
Мутриб оғозид як зарби гарон. *Румӣ*

6. як навъ табли хурди дарозшакл, тунбак, дунбак; 7. усул, такт дар мусиқӣ; 8. навбати ҳаракат додани мӯҳра дар бозии нард.

Амир ду мӯҳра дар шашгоҳ дошт ва Аҳмади Бадеҳӣ ду мӯҳра дар як гоҳ ва зарб амирро буд.
*Низомии Арӯзӣ*

◇ **зарби масал** (*ё* **амсол**) масал овардан, масал задан, зарбулмасал.

Дар мақоме, ки кунад рӯй киноя ба адӯ,
Зарби шамшер надорад асари зарби масал.
*«Баҳори Аҷам»*

**зарбу шатм** шаллоқу дашном.

... Ки нодоне агар дуздӣ намудӣ,
Ба зарбу шатм танбеҳаш намудӣ. *Ҳозиқ*

**ЗАРБ** II *а.* ضرب навъ, гуна, қисм.

Рӯд бар ду зарб аст, яке табиӣ ва дигар синоӣ [сунъӣ]. *«Ҳудуд-ул-олам»*

**ЗАРБА||ЗАРБАТ** ضربه||ضربت 1. задан, заниш.

Марде ... рӯй ба хоқон ниҳод ва ӯро як зарбат бизад бар миёни хӯд ва хӯд аз сараш бияндохт.
*«Таърихи Табарӣ»*

2. зарар, зиён; ◇ **ду зарба задан** аз ду ҷой фоида бурдан.

**ЗАРБАФТ** زربفت зарбофта, зардӯзӣ кардашуда, порчаи заррин.

Ҳазор аз дирам ор, сад гӯсфанд,
Зи зарбафт панҷоҳу атлас дучанд. *Соиб*

◇ **зарбафти рӯз** *киноя аз* офтоб.

**ЗАРБАХШ** زربخش касе, ки зар мебахшад, сахӣ, босаховат.

Мушфиқе, мискиннавозе, одиле,
Мукрими зарбахшею дарьёдиле. *Румӣ*

**ЗАРБЗАН** ضربزن як навъ тӯп.

Мувозии сад тӯп ва зарбзан ... ба тасарруфи тӯпчиёни шоҳ Аббос даромад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАРБУЛАҶАЛ** *а.* ضرب الاجل талаби қатъӣ, талаби таҳдидомез.

**ЗАРБУЛМАСАЛ** *а.* ضرب المثل 1. овардани масал барои чизе; 2. масал, мақол; ◇ **зарбулмасал шудан** машҳур шудан, забонзад шудан, дар даҳони мардум афтодан, вирди забон шудан.

**ЗАРБХОНА** *а.* ضربخانه ҷое, ки сикка мезананд, зарробхона, доруззарб.

**ЗАРГАР** زرگر касе, ки аз тиллову нуқра асбоби зинат месозад.

Набз часту рӯи сурхаш зард шуд,
К-аз самарқандии заргар фард шуд. *Румӣ*

Қадри зар заргар шиносад, қадри гавҳар гавҳарӣ. *Зарбулмасал*

**ЗАРГАРӢ** I زرگری мансуб ба заргар.

**ЗАРГАРӢ** II زرگری 1. касби заргарон; 2. дӯкон ва растаи заргарон дар бозор; **забони заргарӣ** *ниг.* **забон.**

**ЗАРГИЁ** زرگیا як навъ гиёҳи тиллоранг, ки дар Ҳиндустон мерӯяд.

**ЗАРГУЗОР** زرگذار касе, ки пулро харҷ накарда нигоҳ медорад, ҳарис.

Охир, намедонед, мардум зархоранд, на заргузор. *Аҳмади Дониш*

**ЗАРГУН** زرگون зард, тиллоранг.

Туро бар симгун рухсор мушк аст аз кулаҳ берун,
Маро бар зар(р)гун рухсор сел аст аз мижа соил. *Ломеӣ*

**ЗАРД** زرد зардранг, ба ранги зардаи тухми мурғ, ба ранги тилло; ◇ **зард пора** порчаи зарде, ки яҳудиён барои фарқ кардани худ аз дигарон ба китфи худ медӯхтанд.

Гардун яҳудиёна ба китфи кабуди хеш
Он зардпора бин ки чӣ пайдо барафканад. *Хоқонӣ*

**зард фав(в)ора** *киноя аз* офтоб.

Бар куртаи субҳ аз маҳ чун чайб падид омад,
Он зард фав(в)ора ҳам ночор падид ояд. *Хоқонӣ*

**зард шудани чеҳри умед** *киноя аз* ноумед шудан.

Аз хуни ӯ чу рӯи замин лаълфом шуд,
Рӯи вафо сияҳ шуду чеҳри умед зард. *Имора*

**ЗАРДА** زرده 1. қисми дарунии тухми мурғ, ки ранги он зард аст; 2. талха, заҳра; 3. *маҷ.* зардранг.

Чавон аспи зарда дошт. *Авфӣ*

**ЗАРДОБ** زرداب 1. *ниг.* **зарда 2;** 2. моеи зардранге, ки аз захм берун меояд, мадда.

Ман ба шавқ ҷароҳаташро мемакидам ва зардоби онро ба ҳар тараф ба туфӯ меандохтам. *Аҳмади Дониш*

**ЗАРДОР** زردار касе, ки зари зиёд дорад, соҳиби молу давлат, давлатманд, тавонгар.

Зи зардорон калиди зар гирифтӣ,
Зи айшаш қуфли тангӣ баргирифтӣ. *Ҷомӣ*

Зарро дӯст бисьёр аст, зардорро душман бисьёр. *Зарбулмасал*

**ЗАРДПАЙ** زردپی риштаҳои зардтоб, ки устухонҳои баданро ба ҳам мепайванданд.

**ЗАРДРӮ** زردرو 1. касе, ки рӯяш зард бошад; 2. *маҷ.* хиҷил, шарманда.

Омадам то баркушоям сеҳри ӯ,
То намонад шоҳзода зардрӯ. *Румӣ*

**ЗАРДУШТ||ЗАРТУШТ||ЗАРДУҲУШТ** زردشت||زرتشت||زردهشت номи асосгузори дини оташпарастӣ.

**ЗАРДУШТӢ** زردشتی пайрави дини оташпарастон, ки асосгузораш Зардушт аст.

**ЗАРДУҲУШТ** زردهشت *ниг.* **зардушт.**

**ЗАРДӢ** زردی дорои ранги зард будан; **зардии абҳар** доначаҳои зарде, ки дар миёни гули наргис воқеъ шудааст.

Абҳари чашмаш гирифта сурхии лола,
Лолаи рӯяш гирифта зардии абҳар. *Масъуди Саъд*

**зардӣ кардани офтоб** зард шудани офтоб; *киноя аз* ғуруб кардани офтоб.

Вақти зардӣ кардани офтоб эшон ба ҳисори Хайбар расиданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ЗАРДӮЗ** زردوز 1. касе, ки бо зар чизеро медӯзад; 2. бо нахи зар дӯхта шуда, зардӯхт (дар бораи либос ва асбоби зинат); *муқ.* **заркаш** 2.

Ҷомаи зардӯз ба қимат гарон,
Дӯхта ҷашми ҳама қиматгарон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗАРЕА||ЗАРЕАТ** *а.* ذریعه||ذریعت восита; сабаб, боис.

**ЗАРИБА** *а.* ضریبه андоз, хироҷ, бочу хироҷ.

Ҳар соле ду ҳазор дирам қисмат бар хонаҳо кардандӣ, пас аз ин зариба бозгирифтанд ду-се сол. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ЗАРИМ** *а.* زرم 1. касе, ки дар ҷое қарор намегирад; 2. *маҷ.* одами паст, мурдор, палид, бадхӯ; 3. бахил, хасис.

Равон кардам зи дида зарм чун сел,
Набудам ман зарим, гавҳар фишондам. *Абулмаонӣ*

**ЗАРИР** I زریر 1. гиёҳи зардест, ки бо шираи он матоъҳоро ранг мекунанд; 2. *маҷ.* зард.

Рухи лаъли ту карда рӯям зарир,
Қади сарви ту карда пуштам дуто. *Муиззӣ*

3. зардча, зардпарма, заъфарма.

**ЗАРИР** II *а.* ضریر нобино, кӯр.

З-ин сабаб ту аз зарире мӯҳтадӣ,
Рӯ бигардонидию танг омадӣ. *Румӣ*

**ЗАРИРА** زریره як навъ растаниест, ки аз он ҷорӯб мебанданд, явшон, дармана.

Бунафшазор бипӯшид рӯзгор ба барф,
Даруна гашт чинору зарира шуд шингарф. *Кисоӣ*

**ЗАРИФ** *а.* ظریف 1. хуштабъ, тезфаҳм, зирак, хушсӯҳбат, латифагӯй.

Даст бар ҳам занад табиби зариф,
Чун ҳариф бинад уфтода ҳариф. *Саъдӣ*

Муҷолисати ӯ бо ҳарифони зариф ва шоҳидони латиф будӣ. *Авфӣ*

2. латиф, маҳин, нозук.

Нигори чобуке, шанге кулаҳдор,
Зарифе, маҳваше, турке қабопӯш. *Ҳофиз*

**ЗАРИФА** *а.* ظریفه *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **зароиф.**

**ЗАРИФОНА** *а.* ظریفانه латифона, бо хушӣ, хуштабъона.

Мӯҳташамзодае зи нахвату ҷоҳ,
Мехиромид зарифона ба роҳ. *Ҷомӣ*

**ЗАРКАШ** زرکش **1.** касе, ки калобатун мебофад; **2.** навъе аз матоъ заррин; *муқ.* **зардӯз** 2.

Ҷомаҳои заркашеро бофтан,
Дур(р)ҳо аз қаъри дарьё ёфтан. *Румӣ*

**ЗАРКАШИДА** زرکشیده чизи бо зар дӯхташуда, зарбафт.

Доманкашон ҳамешуд дар шарби заркашида,
Сад моҳрӯ зи рашкаш ҷайби қасаб дарида. *Ҳофиз*

**ЗАРКАШҚАБО(Й)** زرکش‌قبا(ی) бо либоси заррин, либоси бо зар ороста.

Сарони ғуломони заркашқабой
Дурӯя зада саф ба гирди сарой. *Хоҷу*

**ЗАРКӮБ** زرکوب **1.** касе, ки вараҷи тилло ва ё нуқра месозад (барои заркӯбӣ).

Манам заркӯбу маҳсулам зи санъат
Ба ҷуз фарьёдею бонге набошад. *«Баҳори Аҷам»*

**2.** чизи бо зар кандакорӣ кардашуда.

Мезанам бар рӯи коҳӣ дар саробустони ғам,
Гӯиё заркӯб ранги заъфаронам кардаанд.
*«Баҳори Аҷам»*

**ЗАРМ** *а.* زرم ашк, оби дида.

Равон кардам зи дида зарм чун сел,
Набудам ман зарим гавҳар фишондам. *Абулмаонӣ*

**ЗАРНИГОР** زرنگار тиллокорӣ кардашуда, бо тилло нақшу нигор кардашуда, бо зар наққошӣ кардашуда.

Сӯи хонаи зарнигор омаданд,
Бад-он маҷлиси шоҳвор омаданд. *Фирдавсӣ*

Ва аз ҳама дарҳо пардаҳои ҳарир фурӯ ҳишта, муштамил ба кат ва каработҳои зарнигор.
*Аҳмади Дониш*

**ЗАРНИХ||ЗИРНИХ||ЗАРНИҚ** زرنیخ||زرنیق гӯгирди бо маргимуш омехта.

**ЗАРОАТ** *а.* ضراعت зорӣ, илтимос; илтиҷо кардан, бо зорӣ хоҳиш кардан.

Пирон ва солхӯрдагон бар сабили зароат пеши хон оянд ва дуо гӯянд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

Он амирон дар шафоат омаданд,
В-он муридон дар зароат омаданд. *Румӣ*

**ЗАРОБ** زرآب **1.** зарҳал, оби тилло, ки наққошон кор мефармоянд; **2.** *маҷ.* шароб, шароби зардранг.

Раҳиқи мураввақ, ақиқи музоб,
Зароби чу симобу ёқути ноб. *Хоҷу*

**ЗАРОГИН** زرآگین пурзар, пуртилло, заррин.

Мудхилонро рикоб зарогин
Пои озодагон наёбад сур. *Рӯдакӣ*

**ЗАРОЕЪ** *а.* ذرایع *ҷ.* **зареа||зареат.**

Султон он васоил ва зароеъ ба назари қабул мулоҳиза фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАРОИБ** *а.* ضرائب *ҷ.* **зариба.**

Аз килки ту шамшер зада лашкари ислом,
Бар қайсару фағфур ниҳад боҷу зароиб. *Сӯзанӣ*

**ЗАРОИФ** *а.* ظرائف *ҷ.* **зарифа** чизҳои зебо ва латиф, чизҳои камьёб, нодираҳо; тӯҳфаҳои қиматбаҳо.

Гузид аз ғанимат зароиф басе,
К-аз он сон набинад тароиф басе. *Низомӣ*

Бисьёр туҳаф ва зароиф фиристод.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ЗАРОРАТ** *а.* ضرارت нобиноӣ, кӯр шудан.

**ЗАРОРЕҲ** *а.* ذراریح *ҷ.* **зурроҳ** навъе аз ҳашарот, ки болдор буда, ҳашт шохчаву дасту по дорад, агар ба хӯрок афтад, заҳри пурқувваташ онро заҳролуд мекунад.

Зарореҳ... ҳайвонест ба қадри занбӯр ва афин ва бадбӯ ва бо набототи тоза мебошад.
*«Тӯҳфаи Ҳакими Мӯъмин»*

**ЗАРОРӢ** *а.* ذراری *ҷ.* **зуррия||зуррият.**

Қурби сад ҳазор барда аз атфол ва зарорӣ ва ҷаворӣи он вилоят фоидат ёфтанд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАРРОФ||ЗАРРОФА** *а.* زراف||زرافه шутургавпаланг, шутурпаланг.

Шаҳ аз шарми он моҳии чун паланг,
Чу заррофа аз ранг мешуд ба ранг. *Низомӣ*

**ЗАРОФАТ** *а.* ظرافت **1.** зиракӣ, тезфаҳмӣ, чобукӣ, ҳозирҷавобӣ.

Ҳоли залоқат ва лаёқат ва зарофат ва латофати ӯ бар раъи султон арз карданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Ин Туғрал ғуломе буд, ки... чун ӯ берун наоянд ба дидору қадду ранг ва зарофату лаёқат.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** ҳазл, базла, латифа.

Ту бар сари қадри хештан бошу виқор,
Бозиву зарофат ба надимон бигузор. *Саъдӣ*

Ва агар қуввати зарофат ва шӯхӣ дорад, ба мунодимат... номзад гардад. *Аҳмади Дониш*

◇ **зарофат оташафрӯзи ҷудоист** *зарб.* шӯхии аз ҳад берун боиси дилсардӣ ва ҷудоӣ мешавад.

**ЗАРОҒАН||ЗАРОҒАНГ** زرآغن||زرآغنگ замини регнок, замини заранг; *муқ.* **жароған.**

Замине зароған ба сахтӣ чу санг.
На оромгоҳу на обу гиёҳ. *«Луғати фурс»*

Замини зароғангу роҳи дарозаш
Ҳама санглоху ҳама шӯра яксар. *«Луғати фурс»*

**ЗАРПАЙКАР** زرپیکر аз тилло сохташуда, тиллоӣ.

Парирӯй бар зан дирам барфишонд,
Ба курсии зарпайкараш барнишонд. *Фирдавсӣ*

**ЗАРПОШӢ** زرپاشی **1.** зар пошидан; **2.** *маҷ.* нурпошӣ, нурафшонӣ, рӯшноидиҳӣ.

То кунад офтоб зарпошӣ,
То кунад навбаҳор наққошӣ. *Убайди Зоконӣ*

**ЗАРР I** *а.* ذر *ниг.* **зарра I.**

Хафифро сипаҳу пилу мол чандон буд,
Ки беш аз он набувад дар ҳаво ҳамоно зарр.
*Фаррухӣ*

**ЗАРР II** زر *ниг.* **зар I.**

**ЗАРР** III *а.* ضر зарар, зиён, нуқсон.

Номае бар ... зарри туркманон бар қалам овард. *«Равзат-ус-сафо»*

Он чӣ напсандӣ ба худ аз нафъу зарр,
Бар касе напсанд ҳам, эй беҳунар! *Румӣ*

**ЗАРРА** I *а.* ذره хурдтарин ҳиссаи чизе ҳамчун атом, миқдори ниҳоят хурд, андак.

Аз ҷамолаш заррае боқӣ намонд,
Он қадаҳ бишкасту он соқӣ намонд. *Аттор*
Мадон мар-хасмро хурд, эй бародар,
Ки сӯзад оламе як зарра озар. *Носири Хисрав*

**зарра-зарра** а) ҳамаи зарраҳо; б) *маҷ.* қатра-қатра, андак-андак.

Зарра-зарра, к-андар ин арзу самост,
Ҷинси худро ҳамчу коҳу каҳрабост. *Румӣ*

**зарра шудан** аз ҳам пошидан, аз ҳам рехтан, пош хӯрдан.

Май хӯр, ки танат ба хок-дар зарра шавад,
Хокат пас аз ин пиёлаву харра шавад,
Аз дӯзаху аз биҳишт фориғ мебош,
Оқил ба чунин чиз чаро ғарра шавад?! *Хайём*

◇ **зарра ба хуршед бурдан** *зарб.* андаке аз ягон чиз ба ҷое бурдан, ки дар он ҷо фаровон аст.

**ЗАРРА** II||**ЗАРРАТ** ضره||ضرت яке аз ду ё чандин зани як шавҳар нисбат ба ҳамдигар, палонҷ, кундош.

Не бигуфтаст он сироҷи умматон,
Ин ҷаҳону он ҷаҳонро зарратон. *Румӣ*

**ЗАРРАБИН** ذره‌بين олати махсуси оинадор барои калон нишон додани чизҳои хурд; ◇ **заррабин гузоштан** дар коре бисьёр дақиқ будан, кунҷковӣ кардан.

**ЗАРРАСОН** ذره‌سان монанди зарра.

Чу аз бурқаъ намояд моҳи ман хуршеди рухсораш,
Ба рақс оянд ҷонҳо заррасон аз шавқи дидораш.*

**ЗАРРАТ** ضرت *ниг.* **зарра** II.

**ЗАРРЕЗ** زرريز босаховат, сахӣ.

**ЗАРРИН** زرين 1. тиллоӣ, аз зар сохташуда.

Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад. *Саъдӣ*

**заррин сипар** а) сипари заррин, сипари тилло; б) *киноя аз* офтоб.

... Ки ҳар бомдоде чу заррин сипар
Зи машриқ барорад фурӯзанда сар. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* зард; ◇ **заррин садаф** *киноя аз* офтоб.

Боз аз тафи заррин садаф шуд оби дарьё рехта,
Абри наҳангосо зи каф лӯълӯи лоло рехта. *Хоқонӣ*

**заррин тан** тани заиф, тани лоғар, зардшуда.

Гар кас бувад сагҷон, манам в-ин чархи сагдил душманам,
То кай зияд заррин танам, гар оҳанинҷон нестам. *Хоқонӣ*

**заррин тара** сабзавоти аз тилло сохташуда (мувофиқи афсонаҳо Хисрави Парвез аз тилло ба шакли тара ё меваҳо созонда барои зеб ба дастархон мегузоштааст).

Парвез, ки ӯ бар хон заррин тара бинҳодӣ,
Заррин тара ку бар хон, рав камтараку бархон. *Хоқонӣ*

**заррин чароғ** *киноя аз* офтоб.

Ҳама кӯҳу гулшан ҳама дашту боғ,
Ҷаҳон чашмравшан ба заррин чароғ. *Низомӣ*

**заррин қувора** *киноя аз* офтоб.

Чархи ҷодупеша чун заррин қувора кард гум,
Домани кӯҳлишро ҷайби муқаввар сохтанд. *Хоқонӣ*

**ЗАРРИНА** زرينه *ниг.* **заррин** 1.

**ЗАРРИНБОЛ** زرين‌بال 1. он кӣ қаноти заррин дорад, бо қаноти заррин; 2. *маҷ.* дурахшон; ◇ **анқои зарринбол** *киноя аз* офтоб.

Чу зарринбол анқои сарафроз
Зи машриқ сӯи мағриб кард парвоз ... *Убайди Зоконӣ*

**ЗАРРИНКУЛОҲ** زرين‌کلاه касе, ки кулоҳи заррин дорад; *маҷ.* зебо, хушрӯ.

Қамаркаш ғуломони зарринкулоҳ
Қамар баста дар гӯшаи боргоҳ. *Хоҷу*

**ЗАРРИНХӮД** زرين‌خود ҷанговаре, ки тоскулоҳи тиллоӣ мепӯшад, пӯшандаи тоскулоҳи тиллоӣ.

**ЗАРРО** *а.* ضرا тангӣ, бадбахтӣ, сахтӣ; **саррову зарро** хушҳолӣ ва бадҳолӣ, хушбахтӣ ва бадбахтӣ.

Чу дар саррову зарро корат ин аст,
Надонам кай ба ҳақ пардозӣ аз хеш! *Саъдӣ*

**ЗАРРОБ** *а.* ضراب 1. касе, ки чизеро ба чизе сахт ва бисьёр мезанад; 2. касе, ки сикка мезанад, сикказан.

Такья накунад бар карами даҳр хирадманд,
Сикка наниҳад бар дирами моҳӣ зарроб. *Хоқонӣ*

3. созанда, навозандаи соз; ◇ **зарроби шеър** *киноя аз* шеърнавис, шоир.

Иқди наззомони сеҳр аз ман ситонад восита,
Қалби заррибони шеър аз ман пазирад кимиё. *Хоқонӣ*

**ЗАРРОБХОНА** ضرابخانه ҷое, ки пули нуқраю тилло сикка мезананд, сиккахона.

Манқул аст, ки дар баробари зарробхонаи подшоҳи Беҷонагар шаҳнагоҳ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАРРОД** *а.* زراد касе, ки зиреҳ месозад, зиреҳсоз, зиреҳбоф.

Санъати зиррод ӯ кам дида буд,
Дар таҳайюр монду васвосаш фузуд. *Румӣ*

**ЗАРРОДХОНА** زرادخانه ҷое, ки аслиҳа месозанд ё онро нигоҳ медоранд, силоҳхона, қӯрхона.

**ЗАРРОТ** *а.* ذرات *ҷ.* **зарра** I.

Оҳ аз ин мутриб, ки аз як нағмааш
Омада дар рақс зарроти вуҷуд. *Ҷомӣ*

**ЗАРРОҚ** *а.* زراق маккор, риёкор.

Гуфт он солус зарроқи тиҳӣ,
Доми ғӯлону каманди гумраҳӣ ... *Румӣ*

**ЗАРТОР** زرتار матое, ки аз наххои тиллоӣ бофта шудааст.

Ҳавои содабоф аз мавҷи анвор
Паранди хештанро дид зартор. *Низомӣ*

**ЗАРТУШТ** زرتشت *ниг.* **зардушт.**

**ЗАРУД** زرود биёбон, саҳро.

Арабро, ки дар Даҷла бошад қууд,
Чӣ ғам дорад аз ташнагони заруд. *Саъдӣ*

**ЗАРУР** *а.* ضرور лозим, даркор; воҷиб.

Ғалат кардам, сукун аз ишқ дур аст,
Вале ҳайрат чу зӯр орад, зарур аст. *Нозим*

**зарур афтодан** лозим шудан.

Бас зарур афтад, ки роҳи ҳақ пӯшида бувад ва роҳи ботил ошкоро. *Аҳмади Дониш*

**ЗАРУРАТ** *а.* ضرورت лузум, ҳоҷат, ниёз, ночорӣ.

Дарвешеро зарурате пеш омад, гилеми ёре бидуздид. *Саъдӣ*

Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез. *Саъдӣ*

**ба зарурат** ночор, ноилоҷ, аз беилоҷӣ.

Лашкар қасди ҷони вай [ғозӣ] карданд, ночор ва ба зарурат ба ҷанг бистод. *«Таърихи Байҳақӣ»*

◇ **зарурати шеър** (*ё* **шеърӣ**) бо зарурати вазн дар шеър кор фармудани шаклҳои дар наср ноҷоиз ва номаъмули калима, мас. **ташдид, тахфиф ё мадд**: зар-зарр, итоб--итеб, хиҷоб-хиҷеб, гаҳвора-гоҳвора ва ғ.

**ЗАРУРӢ** ضروری даркорӣ, лозима; ноилоҷ, ногузир, ночор.

Чу натвон ба афлок даст охтан,
Зурурист бо гардишаш сохтан. *Саъдӣ*

**ЗАРФ** I *а.* ظرف **1.** анҷом барои гузоштан ё нигоҳ доштани чизе, мас. табақ, шиша, сатил.

Банда кай гардад он, ки бошад ҳур,
Натавон кард зарфи пурро пур. *Саноӣ*

Зарф — зарфи мис, фарш — фарши калон, нон — нони гандум. *Зарбулмасал*

**зарфи зарҳал** зарфе, ки тиллои маҳлулро дар он рехта дар нақши китобат кор мефармудаанд.

Наққоши ман, ки ҳар ду ҷаҳон з-ӯ мушаккал аст,
Маҳ дар нигорхонаи ӯ зарфи зарҳал аст.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**2.** лифофа; ҷузъдон.

Он коғазҳоро дар зарф ниҳодам. *Авфӣ*

**3.** *маҷ.* ҳавсала, бурдборӣ, тоқат.

Ва зарфи вазир наздик ба зарфи подшоҳ бошад.
*Аҳмади Дониш*

Ба ҷон ҳар кас ба қадри зарфу ихлос
Дар он дарьёи раҳмат гашта ғаввос.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ЗАРФ** II *а.* ظرف *грам.* ҳиссаи тағьирнашавандаи нутқ, ки аломати амал ва ё аломати дигареро нишон медиҳад, мас. зарфи макон, зарфи замон ва ғ.

**ЗАРФИЯТ** *а.* ظرفیت **1.** гунҷоиш, вусъат; **2.** *маҷ.* истеъдод; қувва; **зарфият доштан** ҳавсала доштан, сабр ва тоқат доштан.

Мағлуб гашт дилбару ғолиб-ҳарифи ман,
Зарфияте надошт нигори зарифи ман.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ЗАРХАРИД** زرخرید каниз ва ё ғуломе, ки бо пул хариду-фурӯш мешуд.

Агар мо ин париро зархаридем,
Ту ҳам бисьёр зар бурдиву дидем. *Нозим*

**ЗАРХЕЗ** زرخیز **1.** маъдани тилло, кони тилло; **2.** *маҷ.* замини серҳосил, замини ҳосилхез; **3.** *маҷ.* мунаввар, дурахшон, бонур, рушнонбахш.

Заминаш ҳамчу дарьёи гуҳархез,
Ғубораш чун фурӯғи шамъ зархез. *Бедил*

**ЗАРХОР** زرخوار сарфкунандаи пули зиёд; касе, ки пулро бисьёр дӯст медорад.

**ЗАРЪ** I *а.* ذرع гӯшаи кишт.

Заръу заръ аз баҳор шуд чу биҳишт.
Заръ (زرع) кишт асту заръ (ذرع) гӯшаи кишт.
*Рӯдакӣ*

**ЗАРЪ** II *а.* ذرع андозаи ченак, газ (баробари 107 см).

**ЗАРЪ** III *а.* زرع кишт, зироат.

Ва бар роҳ деҳаҳои бисьёр аст ва заръу боғ бисьёр аст. *Носири Хисрав*

Заръро чун расид вақти дарав,
Нахиромад, чунон ки сабзаи нав. *Саъдӣ*

Боғи ҷаҳонро аз боғбони нодон холӣ гардонем ва замин аз хасу хошоки монеаи заръ пок кунем.
*Аҳмади Дониш*

**ЗАРЪ** IV *а.* ضرع **1.** пистон; **2.** як навъ гиёҳ, ки тухми онро нонпазон ба рӯи нон мепошанд.

Зоҳири алфозашон тавҳиду шаръ,
Ботини он ҳамчу дар нон тухми заръ. *Румӣ*

**ЗАРҒОМ** *а.* ضرغام *ниг.* **зирғом.**

**ЗАРӢ** زری **1.** мансуб ба зар I; **2.** порчаи зардӯзӣ.

**ЗАРҚ** *а.* زرق дурӯягӣ, риё макр, фиреб, ҳила.

Ба тадбир шояд фурӯкуфт кӯс,
Ки бо ғолибон чора зарқ асту лӯс. *Саъдӣ*

Кисса чӣ кунам, ки иштиёқи ту чӣ кард?
Бо ман дили пурзарқу нифоқи ту чӣ кард?
Чун зулфи дарози ту шабе мебояд,
То бо ту бигӯям, ки фироқи ту чӣ кард? *Маҳастӣ*

**зарқу ифтиол** дурӯӣ ва ҳилакорӣ.

Гар ба зарқу ифтиол асбоби дуньё сохтӣ,
Роҳи уқборо надорад суд зарқу ифтиол. *Муиззӣ*

◇ **зарқу барқ** карру фар, шавкат, ҳашамат, дабдаба.

Зи нури дил шавад пероҳани фонус дар зоҳир,
Надорад ҷомаи шабзиндадорон зарқею барқе.
*«Баҳори Аҷам»*

**ЗАРҚУББА** زرقبّه қуббаи тилло, гунбази заррин.

Дирафши каёнӣ барафрохтанд,
Ба ҳар ҷой зарқуббаҳо сохтанд. *Хоҷу*

**ЗАФАР** I *а.* ظفر ғалаба, фатҳ, фирӯзӣ.

Зафару сабр ҳар ду ҳамзоданд. *Зарбулмасал*

**зафар ёфтан** ғалаба кардан.

Бар сари хасм агар зафар ёбӣ,
Он чи мақсуди туст, дарьёбӣ. *Мушфиқӣ*

Ва агар бо қавӣ мухосима кунад ва зафар наёбад, заиф низ қавӣ гардад. *Аҳмади Дониш*

**ЗАФАР** II زفر *ниг.* **зафр.**

**ЗАФАРАНГЕЗ** ظفرانگیز ғалабаовар, фирӯзиовар.

Теғи ҳилм аз теғи оҳан тезтар,
Бал зи сад лашкар зафарангезтар. *Румӣ*

**ЗАФОДЕЪ** *а.* ضفادع ҷ. **зифдаъ||зифдеъ.**

Ва баъд аз он ба балияи зафодеъ мубтало шуданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАФР||ЗАФАР** زفر ҷоғ, даҳон.

Ҳар ҳайвоне ба вақти хоидан зафри зерин ҷунбонад. *Ибни Сино*

Забонаш ба сони дарахте сиёҳ,
Зафар боз карда фиканда ба роҳ. *Фирдавсӣ*

**ЗАФТ** زفت **1.** калонҷусса, фарбеҳ.

Чун бididанд, ки тан луқмаи гӯр аст яқин,
Ҷону дил зафт кунанду тани лоғар гиранд.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** дурушт, сахт, дағал.

Чунон хор дар гил надидам, ки рафт,
Ки пайкони ӯ дар сипарҳои зафт. *Саъдӣ*

**ЗАХ** زخ *ниг.* **жах.**

**ЗАХАМ** *а.* ضخم *ниг.* **захм** III.

**ЗАХИМ** *а.* ضخیم ғафс, калонҷусса, тануманд.

Султон марде захим буд, бар асп нанишаст, бар пушти пил ва тахт мерафт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАХИРА** *а.* ذخیره чизе ки барои эҳтиёт нигоҳ дошта мешавад, пасандоз.

Баъд аз ду рӯз ба соҳиле дигар расидем — сабзу хуррам, ки аснофи гиёҳҳои хушбӯй дошт ва беҳҳои ширин ва баъзе мағзҳо низ мавҷуд буд, ба захира бардошта, боз дар баҳр баромадем. *Аҳмади Дониш*

**захира андӯхтан** ғун кардани мол ё хӯрокворӣ барои эҳтиёт.

Хари мискин... он ҷӣ тавонист аз барои бақияи умр захира андӯхт. *Аҳмади Дониш*

**ЗАХМ** I زخم **1.** ҷароҳат, реш, яра.

Захми дандони душмане батар аст,
Ки намояд ба чашми мардум дӯст. *Саъдӣ*

Баски дардолудаам пинҳон ба зери пераҳан,
Бар танам ҳар мӯй бинӣ, захми пайкон мезанад.
*Махфӣ*

Захм, к-он аз забони ёрон аст,
Бадтар аз захми тирборон аст.*

**захми мункар** ҷароҳати вазнин.

Садр-Ҷаҳонхон ... аз ин ки дар аснои таоқуб захми мункар бардошта буд, қудрати гурез дар худ надид. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** зарба, зарб, задан.

Аз он чарм, к-оҳангарон пушти пой
Бипӯшанд ҳангоми захми дарой ... *Фирдавсӣ*

◇ **захми корӣ** захми сахт, захми кушанда.

Бурда теғи абрӯят об аз дами шамшерҳо,
Захми корӣ хӯрда аз мижгони шӯхат тирҳо.
*Сайидо*

**захми чашм** чашмзахм, чашм расидан, зараре, ки гӯё аз расидани чашми бад рӯй медиҳад.

Паи захми чашмаш бисӯзад бухур. *Шодӣ*

**ЗАХМ** II زخم иморат, бино, сохтмон.

Кас андар ҷаҳон захм чун он надид,
На аз номвар кордорон шунид. *Фирдавсӣ*

**ЗАХМ** III||**ЗАХАМ** *а.* ضخم калон, фарбеҳ, сергӯшт.

Рӯбоҳ ... гуфт: Надонистам, ки ҳар куҷо ҷуссаи захмтар ва овози ҳоилтар — манфиати он камтар. *«Калила ва Димна»*

Ҷисми захме дошт, ӯро кас набурд.
Монд дар масҷид чу андар ҷом дурд. *Румӣ*

**ЗАХМА** زخمه мизроб, ноҳунаки танбӯр.

Аз он захма Саркаш чу беҳуш гашт,
Бидонист, к-он кист, хомӯш гашт. *Фирдавсӣ*

**ЗАХМГОҲ||ЗАХМГАҲ** زخمگاه||زخمگه ҷои ҷароҳати дурустшуда, осори захм, ҷои яра.

Дурустӣ бувад захмҳоро зи хун,
Вале захмгаҳ мӯй н-орад бурун. *Низомӣ*

**ЗАХМКАШ** زخم‌کش касе, ки захмдор шудааст, захмӣ; хаста, озурда.

Дар раҳи ӯ чу қалам гар ба сарам бояд рафт,
Ба дили захмкашу дидаи гирьён биравам. *Ҳофиз*

**ЗАХОИР** *а.* ذخائر ҷ. **захира.**

Ин қисса дароз аст ва аз хазоини Сомониён молҳои беандоза ва захоири нафис бардошт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗАХОМАТ** *а.* ضخامت ғафсӣ, калонҷуссагӣ.

Рӯбоҳ захомати ҷусса бидид. *«Калила ва Димна»*

**ЗАХОРИФ** *а.* زخارف ҷ. **зухруф.**

Сити касрати илм ва инқитоъи эшон аз захорифи дуньё ба масомеи иллия расида буд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

Ё бувад орзуи нафсонӣ
Муқтасир бар захорифи фонӣ. (1) *Ҷомӣ*

**захорифи аҳвол** суханҳои обутобдодашудаи дурӯғ.

Ба захорифи аҳволи ӯ мағрур гаштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАХХОР** *а.* زخار **1.** сероб, пур аз об; фаровон; **2.** мавҷзананда, пурмавҷ (баҳр ва ғ.).

Лоҷарам, чун сели заххор бад-он тараф равон шуд ва ба он ҳудуд расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАШ** زش ҷӣ, чизе.

Заш аз ӯ посух диҳам андар ниҳон,
Заш бипиндорӣ миёни мардумон. *Рӯдакӣ*

**ЗАЪМ** *а.* زعم гумон, фикр, ақида.

Бухтуннаср ҷавоб дод, ки: Оре, заъми ӯ ин аст!
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАЪН** *а.* ظعن аз ҷое ба ҷое рафтан, сафар, кӯч кардан; рафтан.

Ӯ наяфтад дар гумон аз таънашон,
Ӯ нагардад дардманд аз заънашон. *Румӣ*

**ЗАЪФ** *а.* ضعف сустӣ, нотавонӣ, беқувватӣ.

Ин суханро аз заъф намегӯям, бад-ин лашкар, ки бо ман аст, ҳар коре битавон кард.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Қамол аз заъфи тан чун шамъ дорад зарфишон чеҳра,
Муяссар кай шавад васли бутон бо ин зару зӯраш. *Камоли Хуҷандӣ*

заъфи **камар** беқувватии миён, сустии миён, сустии қуввати боҳ; **заъфи шаҳват** а) сустии қувваи мардӣ; б) кам будани иштиҳо.

**ЗАЪФАР** *а.* زعفر *ниг.* **заъфарон.**

**ЗАЪФАРОН** *а.* زعفران гиёҳе, ки гулҳои зарди хушбӯй дорад ва ба хӯрок барои таъму рангу бӯй ба кор бурда мешавад; **заъфарони Қоин** а) заъфарони аълои Қоин ном шаҳри Эрон; б) *маҷ.* чизи камъёб ва қиматбаҳо; **чу заъфарон** монанди заъфарон, зард, зардранг.

Ранги ошиқ чу заъфарон бошад,
Ҳар кӣ ошиқ бувад, чунон бошад. *Анварӣ*

**ЗАЪФАРОНРЕЗ** زعفرانریز зарди баланд, заб-зард.

Аз он меваи заъфаронрез шуд,
Ки чун заъфарон шодиангез шуд. *Низомӣ*

**ЗАЪФАРОНӢ** زعفرانی 1. бо заъфарон тайёркардашуда; мансуб ба заъфарон; 2. *маҷ.* зардранг, зард.

Арғувонӣ чу заъфаронӣ шуд,
То ки бе рӯи чун нигори туам. *Анварӣ*

3. *маҷ.* зар, тилло.

Зи ду чиз гиранд мар-мамлакатро:
Яке парниёнӣ, яке заъфаронӣ, —
Яке зарри номи малик барнавишта,
Дигар оҳане обдода ямонӣ. *Дақиқӣ*

**ЗАЪФАРӢ** زعفری заъфаронӣ, монанди заъфарон, зардранг.

Бар лолаву арғувону гул кун
Он чеҳраи зарди заъфариро. *Шамси Табрезӣ*

**ЗАҒАН** زغن ғалевоҷ, паррандаи калоғмонанди андаке аз вай хурд.

Ҷумла сайди ин ҷаҳонем, эй писар,
Мо чу саъва, марг бар сони заған. *Рӯдакӣ*

Ҳумой гӯ мафикан сояи шараф ҳаргиз
Дар он диёр, ки тӯтӣ кам аз заған бошад. *Ҳофиз*

**ЗАҒАНГ** زغنگ фиқ-фиқ, ҳиқ-ҳиқ, ҳиққос, нолаву зорӣ.

Маро рафиқ бипурсид, к-ин ғирев зи чист,
Ҷавоб додам, к-ин гирья нест, ҳаст зағанг. *Сӯзанӣ*

**ЗАҒАНД** زغند 1. *ниг.* **жағанд;** 2. ҷаҳиш, ҷаст, ҷастухези ҳайвонҳои дарранда.

Қудсӣ ... гоҳе роҳи пул гузашта, аз соҳиле ба соҳили дигар зағанд мезанад. *«Хизонаи омира»*

**ЗАҒОМА** زغامه як хел қуттии гирда, ки як тарафаш пӯст кашида шудааст ва ҳамчун паллаи тарозу ба кор бурда мешавад.

**ЗАҒОР** زغار 1. навъе аз таомҳо; 2. замини намнок, шӯразамин.

Ту-шон зери замин фарсуда кардӣ,
Замин дода мар эшонро зағоро. *«Луғати фурс»*

3. ранҷ, ташвиш.

**ЗАҒОРА** I زغاره нони ҷуворӣ ё арзан.

Рафиқони ман бо зару нозу неъмат,
Манам орзуманди якто зағора. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЗАҒОРА** II زغاره 1. ангишти афрӯхташуда, ангишти сӯхта сурхшуда, ахгар, лахча; 2. сурхие, ки занон барои ороиш бар рӯй мемоланд.

**ЗАҒРОШ** زغراش пӯстпораҳое, ки пӯстиндӯзон бурида мепартоянд, резгӣ.

**ЗАҒС** *а.* ضغث хоби ошуфтаву парешон, ки ба ақидаи хурофотӣ таъбир кардани он ғайри мумкин аст.

Пас маънии ин зағс он мардумон андар ин хостанд, ки ин хобро маънӣ нест ва касро ба кор наёяд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ЗАҒТ** *а.* ضغط фишор, фишордиҳӣ, фишороварӣ; **зағти қалб** фишори дил.

**ЗАҒТА||ЗАҒТАТ** *а.* ضغطه||ضغطت фишор, фишордиҳӣ, фишороварӣ (як бор); тангӣ, сахтӣ.

Дар ин мисраъ талоши қофия шоирро танг сохта ва риояти таърих дар зағтаи дигар андохта. *«Хизонаи омира»*

**ЗАҚАН** *а.* ذقن манаҳ, занах, занахдон.

Меваҳои биҳишт агарчи хуш аст,
Аз ҳама беҳ гирифтаам зақанат. *Ҷомӣ*

**ЗАҚУМ||ЗАҚҚУМ** *а.* زقوم 1. як навъ дарахти заҳршира; мувофиқи ақидаи динӣ, дарахти талхмеваe дар дӯзах, ки хӯроки дӯзахиён мешудааст; 2. *маҷ.* ҳар чизи талху заҳрдор ва кушанда.

Дарахти зақум ар ба ҷон парварӣ,
Мапиндор ҳаргиз, к-аз ӯ бархӯрӣ. *Саъдӣ*

3. таоме ки дар он маска ва хурмо бошад.

зах زه *асоси замони ҳозираи* **заҳидан.**

**ЗАҲ** زه 1. маҳалли ҷӯшзада берун баромадани об; 2. *маҷ.* зоидан, зоиш, вазъи ҳамл.

То нагирад модаронро дарди заҳ
Тифл дар зодан наёбад ҳеҷ раҳ. *Румӣ*

3. *маҷ.* нутфа; тифл, бача.

**ЗАҲАБ** *а.* ذهب тилло, зар, зари сурх.

Ман бурун оям ба бурҳонҳо зи мазҳабҳои бад
Поктар з-он, к-аз дами оташ бурун ояд заҳаб. *Носири Хисрав*

**заҳаби аҳмар** тиллои сурх.

Фаровон физзаи холис ва заҳаби аҳмар бурун оранд. *Аҳмади Дониш*

**ЗАҲДОН||ЗЕҲДОН** زهدان бачадон, нутфагоҳ; ◇ **заҳдон ниҳодан** оҷиз шудан дар ҷанг ва мубоҳиса; иқрор шудан ба сустӣ ва камфаҳмии худ.

**ЗАҲИДАН** زهیدن 1. таровидан, ҷӯшзада баромадан; 2. *маҷ.* зоида шудан, таваллуд ёфтан.

З-оби сард ангури афсурда заҳад,
Сардию афсурдагӣ берун ниҳад. *Румӣ*

**ЗАҲИН** *а.* ذهين соҳиби зеҳн, зирак, марди оқил.

**ЗАҲИНА** *а.* ذهينه *муаннаси* **заҳин.**

Сургунсӣ-бигӣ зани бағоят заҳина ва оқила буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАҲИР** I زحير як навъ касалии дарунрав, исҳол; исҳоли хунӣ.

Ба юмни калла он миқдор серам,
Ки гоҳе тухмаю гоҳе заҳирам. *Савдо*

**ЗАҲИР** II زهير **1.** ранҷ, азоб, озурдагӣ, нохушӣ.

Қунун модарат монд бе ту асир,
Пур аз ранҷу тимору дарду заҳир. *Фирдавсӣ*

**2.** лоғарӣ ва рангпаридагӣ ба сабаби беморӣ; озурда, нохуш.

Сирка афзудем мо қавми заҳир,
Ту асал бифзо, карамро вомагир! *Румӣ*

**заҳир кардан** ғамгин кардан; рӯҳафтода кардан.

Бобои пирро мусибаташ заҳир кард. *Савдо*

**ЗАҲИР** III *а.* ظهير **1.** ёридиҳанда, паноҳ, пуштибон, шарик, ҳамкор.

Мазмуни он ҷумла он, ки подшоҳ аксари авқот дар хонаи Заҳири Балхӣ мебошад ва ӯро мушир ва заҳири хеш сохта. *«Равзат-ус-сафо»*

Бад-он мангар, эй хоҷа, гар зоҳирӣ,
Набинӣ ҳаме марди динро заҳир. *Носири Хисрав*

**2.** касе, ки дарди тахтапушт дорад; **3.** исми хоси мард.

**ЗАҲКА** *а.* ضحكه *ханда, як бор ханда кардан.*

Маро ту гӯӣ май хӯрдан аст асли фасод,
Ба ҷони ту, ки ҳаме оядам зи ту заҳка. *Манучеҳрӣ*

**ЗАҲМ** *а.* زحم заҳмат.

Ибтило ранҷест, к-он раҳм оварад,
Аҳмақӣ ранҷест, к-он заҳм оварад. *Румӣ*

**ЗАҲМАТ** *а.* زحمت ранҷ, азият, азоб, машаққат, озор; ташвиш, сахтӣ, тангӣ.

Гуфтамаш: Бар раияти заиф раҳмат кун, то аз қавӣ заҳмат набинӣ. *Саъдӣ*

Макун зи ғусса шикоят, ки дар тариқи адаб
Ба роҳате нарасид, он ки заҳмате накашид.
*Ҳофиз*

**заҳмат додан** ба азобу машаққат дучор кардан; халал расонидан, боиси дарди сар шудан.

Он мехоҳам, ки дигарбора заҳмат ба ман надиҳӣ. *Саъдӣ*

**заҳмат кашидан** ранҷ бурдан, азоб дидан.

Заҳмати сармову сардӣ моҳи дай
Бар умеди навбаҳоре мекашам. *Анварӣ*

**заҳмат овардан** заҳмат кашидан, меҳнат кардан.

Кори шоир заҳмат овардан бувад
В-он, ки раҳмат оварад, кори шумост. *Анварӣ*

**ЗАҲОБ** I *а.* ذهاب **1.** рафтан; гаштан; сайру гашт.

Баъд аз заҳоби Ибни Зиёд Муслим бо Шарик мулоқот кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**заҳобу иёб** омадану рафтан, рафтуомад, омадурафт.

Дар вақти заҳобу иёб дар навоҳии Ғур ва он ҳудуд ... худдом ва мутааллиқони ӯ амин ва солим буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** кам шудан.

... Сабаби нуқсони ҳурмат ва заҳоби ҷоҳи ӯ гашт.
*Авфӣ*

Овозе аз болои сар шунид, ки аз заҳоби об матарс! *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **заҳоби ақл** кам шудани ақл; гум кардани ақл.

**ЗАҲОБ** II زهاب чашма, чашмаи об; ҷои таровидани об аз лаби чашма, дарьё ва ғ.

Суи рӯд бо корвоне гашин,
Заҳобе бад-ӯӣ андарун саҳмгин.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ЗАҲОДАТ** *а.* زهادت зоҳидӣ, парҳезгорӣ, рағбат накардан ба дуньё.

Ба сафои ақидат ва вуфури ибодат аз бештари арбоби заҳодат мустасно буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАҲОНИДАН** زهانيدن кушодан, аз чашма об баровардан; ба оби чашма роҳ кушода онро равон сохтан.

Сад сабӯро бишканад як пора санг
В-оби чашма мезаҳонад бедаранг. *Румӣ*

**ЗАҲОР**||**ЗИҲОР** زهار поинтари шикам, шармгоҳ.

**ЗАҲР** I زهر моддаи кушанда, самм; моддаи кушандае, ки баъзе ҳайвонҳо, чун мор, каждум ва ғ. дар бадани худ доранд.

Саранҷом гуфтанд, к-ин кай бувад,
Ба ҷоме, ки заҳр оганӣ, май бувад? *Фирдавсӣ*

**заҳри ҳалоҳил** заҳри қотил, заҳри зудкушанда.

Гӯшти гург хуноқ оварад ва қоиммақоми заҳри ҳалоҳил бошад. *«Калила ва Димна»*

Николай ... шикасти фоҳише аз давлати Исломбул ва Фаранг ёфта, ба таҷарруи заҳри ҳалоҳил хештанро ба мақарри худ кашида буд.
*Аҳмади Дониш*

◇ **заҳри зери нигин** заҳре, ки барои рӯзи бад дар зери санги ангуштарин нигоҳ медоштаанд; **заҳри мино** шароби талх; **заҳри чашм** ғазабе, ки бо нигоҳи тез ифода мешавад; **заҳри худро бар** *касе* **рехтан** тамоми қаҳру ғазаби худро ба касе хӯрондан; **заҳр дар зери нигин доштан** ба хатари ҳалокат бисьёр наздик будан; қасди ҳалокати касе кардан.

Шакар мехӯрду талхӣ дар камин дошт,
Ки даврон заҳр дар зери нигин дошт. *Низомӣ*

**заҳр дар оби бақо кардан** (чизеро) зоеъ намудан, (чизеро) вайрон ва бекора намудан.

Гар ҳаҷв нест дар сухани ман, аҷаб мадор,
Ҳайф оядам, ки заҳр дар оби бақо кунам.
*Калими Ҳамадонӣ*

**ЗАҲР** II *а.* زهر гул, шукуфа.

Чу дидаш дар канори худ дусола,
Дамид осори заҳраш дар пиёла. *Ҷомӣ*

**ЗАҲР** III *а.* ظهر пушт, пушти чизе, ақиб.

Ин оят бар заҳри нома навишт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗАҲРА** زهره **1.** моеи сабзтоби талх, ки дар ҷигар пайдо мешавад.

Адли ӯ заҳраи ситам бишкофт,
Базли ӯ нофаи карам бишкофт. *Хоқонӣ*

2. *маҷ.* ҷуръат, далерӣ.

Заҳра не мар-Зӯҳраро, то дам занад,
Ақли куллаш чун бубинад, кам занад. *Румӣ*

заҳраву ёро ҷуръат, тавоноӣ ва далерӣ.

Пеши рӯи ту куҷо лофи зиё бояд зад,
Кист хуршед, ки ин заҳраву ёро дорад.
*Убайди Зоконӣ*

**ЗАҲРАТ** *а.* زهرة **1.** гул, шукуфа; **2.** хубӣ, ороиш ва тозагии дуньё.

Заҳрати ӯ [дуньё] ба заҳроб монад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЗАҲРБО** زهربا таоме, ки ба он заҳр андохта шудааст.

Аз ҷаҳолат заҳрбое хӯрдаӣ,
Ёд овар, чӣ дуо мегуфтаӣ. *Румӣ*

**ЗАҲРМАНД** زهرمند чизе, ки заҳр дошта бошад, заҳрнок, олуда бо заҳр, заҳролуд.

Лек з-ин ширин гиёҳи заҳрманд,
Тарк кун, то чанд рӯзе мечаранд. *Румӣ*

**ЗАҲРО** *а.* زهرا **1.** дурахшон, равшан, сафед.

Нури ҷамоли ӯ Зӯҳраи заҳроро бар гунбази хазро дар ҳайрат андозад. *Авфӣ*

2. зани сафедрӯи зебо.

**ЗАҲРОБ||ЗАҲРОБА** زهراب||زهرابه оби заҳрдор, оби заҳролуд.

Айни он таҳьилро ҳикмат кунад,
Айни он заҳробаро шарбат кунад. *Румӣ*

**ЗАҲРОБГУН** زهرابگون **1.** ба ранги оби заҳролуд, сабзтоб; **2.** аълосифат, баландсифат (дар бораи пӯлод).

Яке теғи заҳробгун баркашид,
Ҳамехост аз тан сарамро бурид. *Фирдавсӣ*

**ЗАҲРОБДАМ** زهرابدم заҳролуд, заҳрнок.

Лек аз чашми бади заҳробдам,
Захмҳои рӯҳфарсо хӯрдаам. *Румӣ*

**ЗАҲРОГИН** زهرآگین заҳролуд, заҳрдор.

**ЗАҲРХАНД** زهرخند *ниг.* **заҳрханда.**

**ЗАҲРХАНДА** زهرخنده хандаи талх, писханд, ханда дар ҳолати ғазаб, хандаи ғазаболуд.

Эй сӯхта рухи ту дар зери гирья(и) оташ,
Бемори ду лаби ту дар заҳрханда шаккар. *Хоқонӣ*

**ЗАҲҲОК** I *а.* ضحاک хандон, серханда.

Зишт он зишт асту хуб он хубу бас,
Доим ин заҳҳоку он андар абас. *Румӣ*

**ЗАҲҲОК** II ضحاک номи подшоҳи золим дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Ҳама дар ҳавои Фаридун буданд,
Ки аз ҷаври Заҳҳок пурхун буданд. *Фирдавсӣ*

**ЗАҶАР** *а.* ضجر ғусса, андӯҳ; дилтангӣ, ғамгинӣ, бероми.

Аз заҷар худро бидарронад шикам,
Ғуссаи он бемуродиҳову ғам. *Румӣ*

**ЗАҶЕА** *а.* ضجیعه *муаннаси* **заҷеъ.**

**ЗАҶЕЪ** *а.* ضجیع ҳамхоба, ҳамбистар.

Ёд овар з-он заҷеу з-он фарош,
То бад-ин ҳад бевафову мур(р) мабош. *Румӣ*

◇ **заҷеи туроб шудан** мурдан, вафот кардан.

Ҳазору сесад мард бар он саҳро **заҷеи туроб** ва акили насру ғуроб гардониданд.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗАҶИР** *а.* ضجیر дилтанг, андӯҳгин, ғамгин.

Султон сахт заҷир мебуд, аз бас ахбори гуногун мерасид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗАҶР** *а.* زجر **1.** манъ, манъ кардан, боздоштан.

Он чӣ фармудӣ аз заҷр ва манъ, агарчи тарбият аст, тоифае ба бухл ҳамл кунанд. *Саъдӣ*

2. зулм, ситам, азоб, ҷавр.

Дилам рафту надидам рӯи дилдор,
Фиғон аз ин татовул, оҳ аз ин заҷр! *Ҳофиз*

Чаҳор хато аз ман содир шуд ва ӯ маро заҷр накард. *Авфӣ*

**ЗАҶРАТ** *а.* ضجرت бероми ва дилтангӣ аз ғам; тапиши дил.

Гармияшро заҷратеву ҳолате,
З-он тапиш дилро кушодӣ фусҳате. *Румӣ*

Ғаму заҷрати сахт бузург бар ман даст дод ва ҳеҷ онро сабаб надонистам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗАҶРКУШ** زجرکش: **заҷркуш кардан** касеро бо шиканҷаву азобҳои гуногун куштан.

**ЗАҶУР** *а.* ضجور дилтанг, беқарор, малул.

Дар зумраи тавонгарон шокиранду кафур ва дар ҳалқаи дарвешон собиранду заҷур. *Саъдӣ*

**ЗАҶҶОҶ** *а.* زجاج **1.** оинасоз, шишагар; **2.** оинафурӯш, шишафурӯш.

Заҷҷоҷ ... аз он гӯянд, ки падари вай обгина фурӯхтӣ. *Ҷомӣ*

**ЗЕ** ز номи ҳарфи сездаҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ ز, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 7 баробар аст.

**зеб** زیب *асоси замони ҳозираи* **зебидан.**

**ЗЕБ** I زیب **1.** ороиш, зинат.

Ба чашмаш ҳамон хоку ҳам симу зар,
Бузургӣ бад-ӯ ёфта зебу фар. *Фирдавсӣ*

Ёри ман бош, ки зеби фалаку зинати даҳр
Аз маҳи рӯи туву ашки чу Парвини ман аст.
*Ҳофиз*

**зебу зинат** ороиш, оростагӣ, хушнамоӣ.

Духтари шоҳам, валекин рӯ ба фақр овардаам,
Зебу зинат бас ҳаминам — номи ман Зебуннисост.
*Махфӣ*

2. ҳусн, хушрӯӣ, соҳибҷамолӣ.

Зи дидори инон надорам шикеб,
Ки сармоядорони ҳуснанду зеб. *Саъдӣ*

Ҳусни раъноён зи ҷаъди амбарафшон чилва ёфт,
Зебу фар, оре, зи парри худ бувад товусро. *Ҷомӣ*

**ЗЕБ** II ذیب *ниг.* **зеъб.**

**ЗЕБАНДА** زیبنده лоиқ, муносиб, шинам, сазовор, шоён, хушнамо.

Чунин гуфт бо меҳтарон Золи Зар,
Ки зебандатар з-ин кӣ бандад камар? *Фирдавсӣ*

**ЗЕБИДАН** زیبیدن 1. ороидан, оростан, зинат гирифтан, хушнамо шудан.

Сапедии мўяш бизебад ҳаме,
Ту гўй, ки дилҳо фиребад ҳаме. *Фирдавсӣ*

2. лоиқ будан, муносиб будан, сазовор будан, шоиста будан.

Назебад аз шумо ғафлатпарастӣ,
Зи ҳушьёрон муносиб нест мастӣ. *Нозим*

**ЗЕБО(Й)** (زیبا(ی хушрўй, хушнамо, нозанин, нек, соҳибҷамол; нағз; *муқобили* **зишт.**

Зебо ба илм шав, ки на зебой аст,
Он кас, ки ӯ ба дебо зебо шуд. *Носири Хисрав*

Рӯи зебо марҳами дилҳои хаста аст ва калиди дарҳои баста. *Саъдӣ*

Некии пири муғон бин, ки чу мо, бадмастон,
Ҳар чӣ кардем, ба чашми карамаш зебо буд.
*Ҳофиз*

◇ **зебост, вале на ҳар баланде** *зарб.* на ҳар чизе, ки намуди зоҳириаш хушнамост, лоиқи таҳсин аст.

**ЗЕБОН** زیبان зебо, нозанин, хушнамо, ороста, соҳибҷамол.

Он нигори парирухи зебон,
Хубгуфтору меҳтари хубон ... *Маъруфӣ*

**ЗЕБОЙ** زیبائی зебо будан, соҳибҷамолӣ.

**ЗЕВАР** زیور ороиш, зинат, зеб; чизе, ки бо он чизи дигарро биороянд.

Зи кони ишқ гавҳар баст дилро
В-аз он пероя зевар баст дилро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**зевар бастан** оростан, ороиш додан, зинат додан.

Дар миёни гирья чун бўсем пои ӯ, Камол,
Аз дуру ёқут дар вай зеваре хоҳем баст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**зевар ниҳодан** оростан, ороиш додан.

Нахустин кас ӯ шуд, ки зевар ниҳод,
Ба Рум андарун сиккаи зар ниҳод. *Низомӣ*

**ЗЕР I** زیر 1. таг, тахт, поён; *муқобили* **боло** I 1.

Афтода бар хоки дарам, хуш он ки ой бар сарам,
Ту зери по бинию ман болои сар бинам туро.
*Ҳилолӣ*

Ба зери об агар душман чу пои остон гирад,
Бисўзад шўълаи оҳи ман оҳир остонашро. *Махфӣ*

2. *грам.* касра ِ; дар алифбои арабии тоҷикӣ ҳаракати поён, ки садоноки и-ро ифода мекунад; ◇ **зери рикоб** таҳти фармон, дар итоат.

Зери рикобаш зи Рум то ба Самарқанд,
Зери ҳисомаш зи Шом то ба Бухоро. *Муиззӣ*

**зеру забар** чаппаву роста, сарнагун; парешон, дарҳаму барҳам.

Касе, к-ӯ бастаи зулфат набошад,
Чу зулфат дарҳаму зеру забар бод! *Ҳофиз*

**зеру забар кардан** (ё **шудан**) сарнагун кардан (шудан), чаппа кардан (шудан); дарҳаму барҳам кардан (шудан), парешон кардан (шудан); нобуд кардан (шудан).

Буньёди ҳастии ту чу зеру забар шавад,
Дар дил мадор ҳеҷ, ки зеру забар шавӣ. *Ҳофиз*

**зери лаб гуфтан** пинҳонӣ сухан гуфтан, оҳиста гуфтан.

Зери лаб ҳар чӣ сурохӣ ба қадаҳ мегӯяд,
Дар дили нозуки ӯ ҷумла фурӯ меояд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**зери пой кашидан** ба иқрор овардан касеро.

Бигӯ, помол имшаб кардай хуни киро дигар,
Вагарна аз хиёнат мекашам ин зери поеро.
*Мӯҳсини Таъсир*

**зери пои** *касе* **собун молидан, зери пои** *касе* **пӯсти харбуза гузоштан** касеро бо фиреб дучори хатар кардан; **зери қалам овардан** навиштан, ба ҳисоб гирифтан.

Бардошт ба девони саховат қалами ҷуд,
То номи каримон ҳама зери қалам оварd. *Муиззӣ*

**зеру боло гуфтан** ҳарзагӯӣ кардан; дашном додан.

Зеру боло чун нагӯяд мардаке, к-аш рӯзу шаб,
Ҷуз замину осмон, дар зеру боло ҳеҷ нест.
*Салмони Соваҷӣ*

**фитна дар зери сар доштан** майли фитнаву фасод доштан.

Гаҳе бар дил шабехун мезанад, гоҳе бар имонам,
Ҳамеша кокули ӯ фитнае дар зери сар дорад.
*Соиб*

**ЗЕР** II زیر садои маҳин, садои нозук; пардае аз мусиқӣ; *муқобили* **бам.**

Соқӣ гузину бодаву май хӯр ба бонги зер,
К-аз кишт сор ноладу аз боғ андалеб. *Рӯдакӣ*

**зеру бам** а) пастию баландии овоз дар мусиқӣ.

Сирри пинҳон аст андар зеру бам,
Фош агар гӯям, ҷаҳон барҳам занам. *Румӣ*

Санги ҷафо ба синаи ман мезанад фалак
Чун мутрибе, ки панҷа ба ҳар зеру бам занад.
*Васлӣ*

б) пасту баланд, олӣ ва адно (аз ҷиҳати мақом); хурду калон.

Баромад хурӯш аз дили зеру бам,
Фаровон шуда шодӣ, андуҳ кам. *Фирдавсӣ*

**ЗЕРАНДОЗ** زیرانداز палосча ё порчае, ки зери қолин, гилем меандозанд.

Бирешим буду қолинҳои зартор,
Ки зерандозашон мебофт гулзор. *Нозим*

**ЗЕРАФКАН** زیرافکن 1. кӯрпа, бистар; 2. *мус.* номи оҳанге, ки онро кӯчик низ мегӯянд.

**ЗЕРАФКАНД** زیرافکند *ниг.* **зерафкан.**

**ЗЕРГОҲ** زیرگاه ҷои нишастан поёнтар аз тахти шоҳ, курсӣ барои аъёну ашроф; курсӣ, сандалӣ.

Чу аз Ҷаҳн бишнид гуфтор шоҳ,
Бифармуд заррин яке зергоҳ. *Фирдавсӣ*

**ЗЕРДАСТ** زیردست тобеъ, мутеъ, фармонбардор; заиф; *муқобили* **забардаст** 2.

Ҳама зердастему фармонпазир,
Тӯӣ ёваридеҳ, туӣ дастгир. *Низомӣ*

Қасон бархӯранд аз ҷавонию бахт,
Ки бар зердастон нагиранд сахт. *Саъдӣ*

Агар узри зердастон нашнавӣ ва муқобилаи некӣ бадӣ пеш орӣ, дадонро бар ту фазилат бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ЗЕРПӮШ** زیرپوش чизе, ки аз зер пӯшида мешавад; *муқобили* **болопӯш.**

Зерпӯш аст маро оташу болопӯш об,
Лоҷарам гӯи гиребон ба ҳазар боз кунам.
*Хоқонӣ*

**ЗЕЪБ||ЗАЙБ** *а.* ذئب||ذیب гург.

Чу донӣ, к-аз ту чӯпонӣ наёяд,
Раҳо кун гӯсфандонро ба зеъбон. *Саъдӣ*

**ЗЕЪФ** *а.* ضعف дубаробар, дукарата, дучандон.

Бисьёр буд, ки онҳо ба дурӯғ ва ҳила болиш ситонда мерафтанд, бад-ин тазвир зеъфи қарзе, ки доштанд, биситонданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗЕҲ** I زه **1.** ресмони камон, чиллаи камон, торе, ки ба камон кашида мешавад.

Хасм бечо ба забардастии худ менозад,
Зудтар пора кунад зеҳ, чу камон пурзӯр аст. *Соиб*
Мезанад чашмаш камони фитна, гар орад ба зеҳ,
Бо пари як новаки бедод сад наҳҷирро. *Туғрал*

2. ҳошия, канора, оройиши гиребон, гирдогирди ҷома.

Гаҳе рӯ бар гиребонаш ниҳодӣ,
Ба сад ҳасрат зеҳашро бӯса додӣ. *Ҷомӣ*

**зеҳ барзадан** а) шероза бастан (дар муқоваи китоб); б) *маҷ.* банд кардан, ба даст даровардан.

*Диламро ба зинҳор зеҳ барзадӣ,*
Ба ҷодузабонӣ гиреҳ барзадӣ. *Низомӣ*

**зеҳ кардан** а) тори камонро таранг кардан.

Бирав бо дӯстон осуда биншин,
Чу бинӣ дар миёни душманон ҷанг.
Вагар бинӣ, ки бо ҳам якзабонанд,
Камонро зеҳ куну бар бора бар санг. *Саъдӣ*
Ба тири оҳ камони умед зеҳ кардӣ,
Вале чӣ суд, ки сайди ҳавас шикори ту нест. *Туғрал*

б) *маҷ.* лоғар кардан, хароб кардан.

Лек ишқи ошиқон тан зеҳ кунад,
Ишқи маъшуқон хушу фарбеҳ кунад. *Румӣ*

◇ **зеҳ овардан ба гӯш** кашидани зеҳи камон барои тирандозӣ, ба тирандозӣ тайёр будан.

Туро ёварӣ кард фаррух сурӯш,
Вагарна зеҳ оварда будам ба гӯш. *Саъдӣ*

**ЗЕҲ** II زه зоиш, зоидан.

Гар набошад дарди зеҳ бар модарам,
Ман дар ин зиндон миёни озарам. *Румӣ*

**ЗЕҲ** III زه *калимаи нидо* аҳсан!, аҳсант!, офарин!

Қазо гуфт: Гиру қадар гуфт: Деҳ!
Фалак гуфт: Аҳсан, малак гуфт: Зеҳ! *Фирдавсӣ*
Зи пеши минбарат имрӯз мардаке бархост,
Ки тавба мекунам аз ҷурмҳо, ту гуфтӣ: Зеҳ!
*Заҳири Форьёбӣ*

**ЗЕҲГИР** زهگیر абзори махсусе, ки онро дар лаҳзаи тирандозӣ ҳамчун ангуштпона ба ангушт мепӯшиданд.

Зи зеҳгире, ки аз сӯҳон тарошад,
Ҳилол аз нотамомӣ дил харошад. *«Баҳори Аҷам»*
Офарин шасти ҳаданги чашми зеҳгири туро,
К-аз дусад дил бигзаронад новаки тири туро.
*Туғрал*

**ЗЕҲДОН** زهدان *ниг.* **заҳдон.**

**ЗЕҲК** *а.* ضحک ханда, хандаи масхараомез, ҳаҷв.

Ва бе забти давлат аз низоми Ӯзбакия ва бевуқуфии донишварон он билодро сармояи зеҳк ва фусус гардонид. *Аҳмади Дониш*

**ЗЕҲН** *а.* ذهن фаҳм, хуш, идрок; зудфаҳмӣ.

Зеҳни ту ба як фикрати ногоҳ бидонад
Ваҳме, ки ниҳон бошад дар пардаи асрор.
*«Калила ва Димна»*

**зеҳни мустақим** ақли солим, тезҳушӣ.

Чун Садрушшариа ин абьёт мутолаа кард, бар зеҳни мустақими ӯ офарин кард.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ЗЕҲОЗЕҲ** زهازه *калимаи нидо* таҳсинҳо!, офаринҳо!, аҳсану офаринҳои паёпай, садои аҳсан ва офарин аз ҳар тараф.

Ба шодӣ яке анҷуман баршигифт,
Шаҳаншоҳи олам зеҳозеҳ гирифт. *Фирдавсӣ*
Сухан гарчи бо ӯ зеҳозеҳ бувад,
На гуфтан ҳам аз гуфтанаш беҳ бувад. *Низомӣ*

**ЗИ** ز *шакли шеърии пешоянди* **аз.**

Зи боғи васли ту кай гул тавон чид,
Ки он ҷо гуфтугӯӣ аз баҳри хор аст. *Анварӣ*

**ЗИБЛ** *а.* زبل пору, нурӣ, саргин.

Зибл гашта қути хок аз шевае,
З-он ғизо зода заминро мевае. *Румӣ*

**ЗИБОЪ** I *а.* ضباع *ҷ.* **забӯъ.**

Дар маъвои сибоъ ва манзили зибоъ дар хоби ғафлат рафт. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЗИБОЪ** II *а.* ظباء *ҷ.* **забй.**

Дарвозаҳо дарбастанд, чун донистанд, ки муқовамати зибоъ бо шерони шикорӣ муяссар набошад. *«Таърихи Ҷаҳонкушой»*

**ЗИБР** زبر дурушт, дағал.

**ЗИБҲ** *а.* ذبح гулӯбурида, сарбурида, кушташуда, қурбонишуда.

**ЗИВОҲ** زواه хӯроки зиндониён.

Бандиён дошт бе паноҳу зивоҳ,
Бурд бо хештан ба ҷумла ба роҳ. *Унсурӣ*

**ЗИД(Д)** *а.* ضد **1.** муқобил, мухолиф.

Нияту даруни худро олуда ба зидди ин гуфта нагардонанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*
Бад надонӣ то надонӣ некро,
Зиддро аз зид тавон дид, эй фато! *Румӣ*

2. адӯ, душман, хасм.

Зид зидро буду ҳастӣ кай диҳад!*

**ЗИДОИДАН||ЗИДУДАН** زدائیدن||زدودن *ниг.* **зудудан.**

**ЗИЁ** *а.* ضیا(ء) нур, рӯшноӣ.

Дониш беҳ аз зиёву беҳ аз ҷоҳу молу мулк,
Ин хотири хатир чунин гуфт мар-маро.
*Носири Хисрав*
Ар чу гиё хушк шавӣ, хуш бисӯз,
То ки зи сӯзи ту фурӯзад зиё. *Шамси Табрезӣ*

**ЗИЁБ||ЗИОБ** *а.* ذیاب *ҷ.* **зеъб||зайб.**

Қурбӣ панҷ ҳазор ҷифа ... тӯъмаи килоб ва нуҷъаи зиёб гардид. *«Тарҷимаи Яминӣ»*
Ҳамчу гургон рабуданат пеша аст,
Нисбате дорӣ аз килобу зиоб. *Носири Хисрав*

**ЗИЁГУСТАР** ضیاگستر рӯшноибахш, нурпош.

Зилли тӯбост бар он кас, ки зиёгустар шуд,
Офтоби шарафу ҳашмату султони шараф. *Сӯзанӣ*

**ЗИЁД** *а.* زیاد бисьёр, фаровон, афзун.

**ЗИЁДА** زیاده беш, бештар, бисьёртар, афзунтар, фузунтар.

Ва дар ин маҷлис зиёда аз ҳазор шамъи мумӣ ва бухорӣ афрӯхта буд. *Аҳмади Дониш*

**ЗИЁДАТӢ** زیادتی иловагӣ, бар илова.

Нафақаи аъло ба як нафар бар рӯз ба андак зиёдатӣ ва такаллуф ба сею ним дирам тамом шавад. *Аҳмади Дониш*

**ЗИЁН** I زیان зарар, осеб.

Зиёни касон аз таҳи суди хеш
Биҷӯянду дин андар оранд пеш. *Фирдавсӣ*

Дар пардаи дил бош ту хомӯш дар ин ҷо,
Даркаш ту забонро, ки забони ту зиён аст. *Шамси Табрезӣ*

◇ **зиён гирифтан** ба касалии саръ гирифтор шудан; **зиён дидан** *киноя аз* дучор шудан ба зарар, зарар расидан.

Касе, к-ӯ ба ҷангат набандад миён,
Чунон соз, к-аз ту набинад зиён. *Фирдавсӣ*

**зиён бувад, чу фаровон хӯранд шаҳду шакар** *зарб.* ҳар чизи хуб ҳам ба қадри мӯътадил гуворост.

**ЗИЁН** II زیان 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **зистан**; 2. зиндагоникунанда, зинда.

Зардуштро гуфтанд: Ҷонвар чанд навъ аст...?
Гуфт: Зиёни гӯё ва зиёни гӯёву миро ...
*«Қобуснома»*

**ЗИЁРАТ** *а.* زیارت *барои дидани шахс ё маҳалли табаррукӣ* рафтан.

Се кас ба зиёрати Айюб омаданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗИЁРАТГОҲ||ЗИЁРАТГАҲ** زیارتگاه||زیارتگه ҷои зиёрат.

Бар сари турбати мо чун гузарӣ, ҳиммат хоҳ,
Ки зиёратгаҳи риндони ҷаҳон хоҳад буд. *Ҳофиз*

**ЗИЁФАТ** I *а.* زیافت қалбакӣ, носара будани тилло ва нуқра; ҷинсе, ки намуди тиллоӣ ё нуқрагӣ дорад.

**ЗИЁФАТ** II *а.* ضیافت меҳмонӣ, меҳмондорӣ.

Чанд гоҳ шароити зиёфат ба ҷо оварда, аз ҳоли вай истифсор намуд. *«Равзат-ус-сафо»*
Ва агар дар зиёфат тақсире кунӣ, ба ҳиссати ту шӯҳрат диҳанд. *Аҳмади Дониш*

◇ **зиёфати оби ҳаммом** илтифоти хушку холӣ.

Биё, ки гар накунам тар димоғат аз ҷоме,
Кунам зиёфати хушкат ба оби ҳаммоме.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**зиёфат пои пас ҳам дорад** *зарб.* агар ба меҳмонӣ рафтӣ, бояд меҳмон ҳам қабул кунӣ.

**ЗИЁФАТХӮР** ضیافتخور касе, ки ба меҳмонӣ меравад, меҳмон.

Зиёфатхӯр хушомадгӯй бошад. *Зарбулмасал*

**ЗИЁЪ** *а.* ضیاع ҷ. **зайъат** II.

Чандон ғулому зиёу асбоби зару сим ва неъмат ҳеҷ ӯро суд надошт. *«Таърихи Байҳақӣ»*
Додашон чандин зиёу боғу роғ,
Аз чапу аз рост аз баҳри фароғ. *Румӣ*

**ЗИЙ** *а.* زی либос, пӯшок; ҷома.

Ба кисвати аҳли салоҳ мулаббас гашта ... ба зийи арбоби зӯҳду тақво мутазайин гаштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИКР** *а.* ذکر 1. ёд кардан; ба забон овардан; дар бораи чизе ё касе гуфтан ё навиштан.

Воҷиб дорам ва фариза бинам, ки касоне, ки аз ин шаҳр [Ғазна] бошанд ва дар эшон фазле бошад, зикри эшон биёвардан. *«Таърихи Байҳақӣ»*
Ва зикри баъсу сиёсати ӯ дар судури таворих мусаббат [аст]. *«Калила ва Димна»*
Зикри айш — нисфи айш аст. *Зарбулмасал*

2. *маҷ.* овоза, шӯҳрат.

Шабу рӯз дар он андеша будӣ, ки куҷо обу ҳавои хуш аст, то он ҷо шаҳре бино кардӣ, то зикри ӯ дар ободон кардани мамлакат дар ҷаҳон бимондӣ.
*«Таърихи Табарӣ»*

3. рӯйхати чизе, мас. рӯйхати хароҷот ва даромад.

Он чи аз ӯ мебояд ситад, маблағи он бинависад ва ба Абдус диҳад..., муставфиёнро зикре набиштанд ва ба Абдус доданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

4. *д.* дуое, ки дар он номи худо (аллоҳро) такрор мехонанд, вирд.

Тариқи дарвешон зикр асту шукр. *Саъдӣ*

**зикри равоҳ** *д.* вирди шабона, дуои шабона.

Лаби чу оби ҳаёти ту ҳаст қуввати ҷон,
Вуҷуди хокии моро аз ӯст зикри равоҳ. *Ҳофиз*

◇ **зикри соир** номе, ки ба забонҳо оварда мешавад, вирди забони ҳама.

Тоифае аз машоҳири эшон ҳар як бо илме вофир ва зикре соир. *«Калила ва Димна»*

**зикри хайр** ситоиш, касеро ба некӣ ёд кардан.

Зикри хайри ӯ дар афвоҳи хосу ом афтод. *Авфӣ*

**зикри ҷамил** баёни хубиҳо, ёд кардани (некӯиҳо).

Зикри ҷамили Саъдӣ ... дар афвоҳи авом афтода. *Саъдӣ*

**зикри ҷаҳри арра** зикри бо овози баланд.

Дар як тараф Маснавии Мавлавиро маърака гирифта мехонданд ва дар самте зикри ҷаҳри арра мекашиданд. *Аҳмади Дониш*

**ЗИЛ(Л)** I *а.* ذل нармӣ, меҳрубонӣ, ҳалимӣ.

**ЗИЛ(Л)** II *а.* ظل 1 соя.

Ин Ҳалима(и) Саъд аз уммеди ту
Омад андар зилли шохи беди ту. *Румӣ*

2. *маҷ.* паноҳ, ҳимоя.

Толиби зилли Ҳумое нестам,
Сояи девор дар кӯи ту бас. *Хоқонӣ*

Панҷ ҳазор мард дар зилли рояти ӯ муҷтамеъ буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**зилли залил** а) сояи доимӣ; б) *маҷ.* ҳимояти пурра.

Гарди роҳу офтоби маърака наздики ту
Хуштар аз гарди абнри судаву зилли залил.
*Фаррухӣ*

◇ **зилли замин** шаб, торикӣ.

**ЗИЛЗИЛА||ЗАЛЗАЛА** *а.* زلزله заминҷунбӣ.

Шуданд он ҳар ду аждарҳо шитобон,
Дарид аз зилзила кӯҳу биёбон. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **зилзила фикандан** ба зилзила андохтан, ба шӯру ғалоғула ва ихтилол даровардан.

Баромад зи вайронкунон ғулғула,
Фиканданд дар бому дар зилзила. *Шодӣ*

**ЗИЛЗОЛ** زلزال *ниг.* **залзол.**

**ЗИЛИФАН** زلیفن *ниг.* **залифан.**

**ЗИЛЛ** I *а.* ذل *ниг.* **зил(л)** I.

**ЗИЛЛ** II *а.* ظل *ниг.* **зил(л)** II.

**ЗИЛЛА** I *а.* زله *ниг.* **залла** II.

**ЗИЛЛА** II *а.* ظله соябон.

Чун бути сангин шуморо қибла шуд,
Лаънату кӯрӣ шуморо зилла шуд. *Румӣ*

**ЗИЛЛАТ** *а.* ذلت хорӣ, беиззатӣ, забунӣ.

Бубин неъмату шукри неъмат бигӯй,
Бубин зиллату дил зи заллат бишӯй. *Ҷомӣ*

Ба гумони баландии ҳиммат
Меканӣ ҷон ба пастии **зиллат.** *Бедил*

**ЗИЛОЛ** *а.* ظلال *ҷ.* **зил(л)** II.

Андар зилоли мавкаби маймуни азми ту
Доранд шуғлу пеша сафар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**ЗИЛОМ** *а.* ظلام *ҷ.* **зулмат.**

То нагардӣ ин, надонияш тамом,
Хоҳ он анвор бошад ё **зилом.** *Румӣ*

**ЗИЛУ** زیلو қолин, қолинча, гилем, палос.

Гуфтанд дар ин шаҳр чаҳорсад коргоҳ будааст, ки зилу бофтандӣ. *Носири Хисрав*

**ЗИЛЪ** *а.* ضلع 1. *анат.* кабурға; устухони паҳлу; 2. *мат.* тараф, паҳлуи сегӯша ва ғ.

Мураббаъро вазъест, ки зилъи ӯ бар зовияи ӯ бар ҷӣ нисбат бошад? *Насириддини Тӯсӣ*

3. ҷо, макон; кишвар.

Ҳар зилъеро, ки дар ҳитаи тасарруф ва тасхир оварад, бар он мавзеъ ҳоким ва фармонраво бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИЛҚАРНАЙН** *а.* ذی‌القرنین *ниг.* **зулқарнайн.**

**ЗИЛҚАЪД** *а.* ذی‌القعد *ниг.* **зилқаъда.**

Бо он вуҷуду он азамат зери хок рафт
Дар нисфи моҳи зилқаъд аз арсаи вуҷуд. *Ҳофиз*

**ЗИЛҚАЪДА||ЗУЛҚАЪДА** *а.* ذی‌القعده||ذوالقعده моҳи ёздаҳуми соли қамарии ҳиҷрӣ.

**ЗИЛҲИҶҶА** *а.* ذی‌الحجه *ниг.* **зулҳаҷҷа.**

**ЗИМИСТОН** زمستان яке аз чор фасли сол — се моҳи сардӣ ва яхбандӣ, ки рӯзҳо кӯтоҳ ва ҳарорати офтоб кам мешавад.

Зимистонро бувад фарҷом наврӯз,
Чунон чун тирашабро оқибат рӯз. *Фахриддини Гургонӣ*

**ЗИММА||ЗИММАТ** *а.* ذمه||ذمت ӯҳда, ӯҳдадорӣ, вазифа, масъулият.

Қазои он ҳуқуқ дар зиммати ҳиммати ман лозим. *Авфӣ*

◇ **аҳли зимма** зардуштӣ, мусавӣ ва исавиёне, ки бо шароити махсус дар мамлакатҳои исломӣ зиндагӣ мекардаанд.

**ЗИММӢ** *а.* ذمی як нафар аз аҳли зимма.

**ЗИМН** *а.* ضمن андарун, дарун; миён, мобайн.

Гуфтамаш пӯшида хуштар сирри ёр,
Худ ту дар зимни ҳикоят гӯш дор! *Саъдӣ*

Дар зимни он ... рӯй ба тафаҳҳуси холи ... ӯ оварда, андозаи хиради ... ӯ бишнохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗИМОД** *а.* ضماد он чӣ ки бо он ҷароҳатро банданд, он чӣ ки бар ҷароҳат ниҳанд, марҳам.

Ва такрори зимоди ӯ [магас] ҷиҳати доуссаълаб муҷарраб ... аст. *«Тӯҳфаи Ҳакими Мӯъмин»*

**ЗИМОМ** *а.* زمام лаҷом, инон, маҳор.

Гирифтанд ёрон зимомаш ба чанг,
Ки дар пӯя бинмой лахте даранг. *Низомӣ*

◇ **зимоми ихтиёр** *киноя аз* қувваи ирода.

Яке бар сари роҳе маст хуфта буд ва зимоми ихтиёраш аз даст рафта. *Саъдӣ*

**ЗИН** زین афзоре, ки барои нишастан ба пушти асп ё дигар чорпоёни саворӣ мебанданд.

Гар ба зер овард гардунам зи пушти зин, чӣ ғам?
Пои ман то охири манзил фарас бошад маро. *Махфӣ*

◇ **зин бар гов ниҳодан** равон шудан, равона шудан, рафтан.

Шаб моҳ хирман мекунад, эй рӯз, зин бар гов неҳ,
Бингар, ки Роҳи Қаҳкашон аз сунбула пуркоҳ шуд. *Шамси Табрезӣ*

**зин бар шер (ё гург) ниҳодан** ром кардан, ба итоат овардани он.

Зин бар гургон ниҳодӣ в-аз миёни бешашон
Андар овардӣ ба лашкаргаҳ чу уштур дар қатор. *Фаррухӣ*

**ЗИНАТ** *а.* زینت он чӣ ба воситаи он чизеро оро диҳанд; ороиш, зевар.

Наргиси чашму сарви қомати ту
Зинати бӯстон биҳоҳад бурд. *Анварӣ*

Хонаи ин қавмро чун масҷиди одина дон,
Зинати қолин шаъни пешвоён асту бас. *Сайидо*

**зинати авроқ** ороиши варақҳо.

Шеъри Ҳофиз дар замони Одам андар боғи хулд
Давлати насрину гулро зинати авроқ буд. *Ҳофиз*

**ЗИНДА** زنده барҳаёт, ҷондор; *муқобили* **мурда** 2.

Зинда ба мурда машав, эй нотамом,
Зинда ту кун мурдаи худро ба ном. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗИНДАГОНӢ** زندگانی ҳаёт, умр, зиндагӣ.

Зиндагонӣ чу набвадаш ҳосил,
Марди оқил дар он набандад дил. *Саноӣ*

Зиндагонӣ ба муроди ҳама кас натвон кард. *Зарбулмасал*

◇ **зиндагонии** *касеро* **талх кардан** халал расондан, монеъ шудан бар осудагӣ ва фароғати касе.

**ЗИНДАГӢ** زندگی *ниг.* **зиндагонӣ.**

**ЗИНДАДОР** زنده‌دار зиндакунанда.

Занду Асто басе ба чуз ту, кӣ хонд?
Зиндадори Қаён ба чуз ту, кӣ монд? *Низомӣ*

**ЗИНДАСИМО** زنده‌سیما хушрӯй, нозанин, соҳибҷамол, соҳибҳусн.

Ҳар киро бо мурда савдое бувад,
Бар умеди зиндасимое бувад. *Румӣ*

**ЗИНДИҚ** *а.* زندیق бедин, бехудо.

Шоҳиде дар миёни кӯрон аст,
Мусҳафе — дар сарои зиндиқон. *Саъдӣ*

**ЗИНДИҚӢ** زندیقی *ниг.* **зандақа.**

**ЗИНДОН** زندان ҳабсхонаи торик, маҳбас.

Иброҳимро ба зиндон боздоштанд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Зиндон зебо нашавад, гарчи бипӯшанд ба дебо.
*Зарбулмасал*

**зиндони абад** ҳабси доимӣ, ҳабси умрбод.

Аҳмад... шайх Абдураҳмонро ба рисолат ба Миср фиристод ва ӯро ба Димишқ дар зиндони абад карданд ва дар он ҳабс буд, то вафот ёфт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЗИНДОНШИКАН** زندانشکن зиндонии гуреза, касе, ки аз зиндон гурехтааст.

Аз он пургуноҳони зиндоншикан,
Ки гаштанд бо Нӯшзод анҷуман... *Фирдавсӣ*

**ЗИНДОНӢ** زندانی гирифтори зиндон, бандӣ, маҳбус; *муқобили* **озод** 1.

Назар кун бар аҳволи зиндониён,
Ки мумкин бувад бегунаҳ дар миён. *Саъдӣ*

Бе ту тан зиндони ҷон шуд, эй ба қасдам баста теғ,
Дасти раҳмат баркушо, озод кун зиндоние. *Ҷомӣ*

**ЗИННАТ** *а.* ضنة‖ضنت *ниг.* **заннат.**

**ЗИНО** *а.* زنا ҷуфтухобӣ беникоҳи зану мард.

**ЗИНҲОР** زینهار 1. амон, паноҳ; **зинҳор додан** паноҳ додан, бахшидан, афв кардан (гуноҳро); **зинҳор хостан** амон хостан, паноҳ хостан.

Гунаҳкорро узри нисьён бинеҳ,
Чу зинҳор хоҳанд, зинҳор деҳ. *Саъдӣ*

2. аҳд, паймон.

Сипаҳдори Чин гуфт: Қ-эй шаҳриёр,
Напечидаам гардан аз зинҳор. *Низомӣ*

**зинҳор хӯрдан** аҳду паймон шикастан.

Ман дил ба ту додам, ки ба ман зинҳор надорӣ,
Зинҳор маҳӯр бар дили зинҳорӣ, зинҳор! *Фаррухӣ*

3. *калимаи нидо* паноҳ!, амон!, ҳон!, эҳтиёт кун!

Дил хароби мекунад, дилдорро огаҳ кунед,
Зинҳор, эй дӯстон, ҷони ману ҷони шумо! *Ҳофиз*

4. ҳаргиз (ҳамчун калимаи таъкид ва огоҳӣ).

Мударрис гуфт: Зинҳор, ин ҷуръат накунӣ, ки пои хасмро надида сар ба бод диҳӣ! *Аҳмади Дониш*

**ЗИНҲОРГИР** زینهارگیر касе, ки дигареро ба тахти ҳимоя мегирад, нигоҳбон, ҳимоягар, ҳомӣ.

Се солаш падарвор аз он говшир
Ҳамедод ҳушьёр зинҳоргир. *Фирдавсӣ*

**ЗИНҲОРДОР** زینهاردار амондиҳанда; қавлдиҳанда, касе ки аҳду паймон мебандад.

**ЗИНҲОРХОР** زینهارخوار паймоншикан, аҳдшикан.

Магзор зинҳор, чу дар зинҳори туст
Ҷони маро бад-ин фалаки зинҳорхор. *Саъдӣ*

◇ **зинҳордор набояд ки зинҳорхор бошад** *зарб.* қавлдиҳанда бояд дар қавли худ истад.

**ЗИНҲОРӢ** زینهاری касе, ки амон металабад; он кӣ аҳду паймон мекунад.

Чу з-ин гуна огоҳӣ омад зи роҳ
Ба наздики он зинҳорӣ сипоҳ... *Фирдавсӣ*

**ЗИНҶ** زنج ширае, ки аз дарахт баромада шах шуда мемонад, самғ, шилими дарахт.

Зи боло ду чиз аз дили санги сахт
Бурун тохта ҳамчу зинҷ аз дарахт. *Асадии Тӯсӣ*

**ЗИНҶОР** *а.* زنجار *шакли арабишудаи* **зангор.**

**ЗИОБ** *а.* ذئاب *ниг.* **зиёб.**

**ЗИОФ** *а.* ضعاف *ҷ.* **заиф.**

Ҷуд меҷӯяд гадоёну зиоф
Ҳамчу хубон, к-оина ҷӯянд соф. *Румӣ*

**ЗИРА** زیره тухми гиёҳест хушбӯй, хуштаъм, ки ба хӯрок меандозанд.

Маёред гӯ ноз ин ҷову ҳусн,
Ки зира ба Кирмон надорад ривоҷ. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **зира ба Кирмон бурдан** чизеро ба ҷое бурдан, ки дар он ҷо фаровон ва бекадр аст; **зира ба Кирмон мебарад, чуғундар ба Ҳирот** *зарб. киноя аз* касе, ки ба меҳнати беҳуда вақт сарф мекунад.

**ЗИРАБО** زیره‌با шурбои гӯштӣ бо зира.

Дар ин хона зирабои некӯ пухтаанд. *Авфӣ*

**ЗИРАК** زیرک оқил, бафаросат, доно, тезфаҳм.

Ӯ марде зирак буд ва хабари марги Абӯбакр пинҳон дошт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зиракон донанд сир аз савсану хор аз суман.*

**ЗИРАКМАНИШ** زیرک منش зирактабиат, фаросатнок.

Аз он ҳайбаташ дар дил омад ҳарос,
Ки зиракманиш диду зиракшинос. *Низомӣ*

**ЗИРАКСОР** زیرکسار соҳиби идрок ва фаҳму шуур, одами бофаросат.

Ба ҷуди ӯ нарасад дасти ҳеҷ зираксор,
Ба фазли ӯ нарасад пои ҳеҷ донишманд. *Рӯдакӣ*

**ЗИРВА** *а.* ذروه 1. қуллаи кӯҳ, сари кӯҳ; 2. баландӣ, ҷой ва мақоми баланд.

Аркони ҷаҳондорӣ ба зирваи аъло расонид.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЗИРЕҲ** زره 1. либоси оҳанини ҷанговарони қадим барои муҳофизат аз тиру шамшер.

Ин зиреҳ ба қадди ҳар кас, ки рост ояд, ӯро пешвои лашкар кун. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Туркиву баҳри разм зиреҳ нест ҳоҷатат,
Мебошад оби дидаи ушшоқ ҷавшанат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. дар «Шоҳнома»— номи дарьёе дар Туркистони қадим.

Ба кишти ба оби Зиреҳ баргузашт,
Ҳама сар ба сар ранҷи мо бод гашт. *Фирдавсӣ*

3. номи паҳлавони Тӯрон.

Ба пури Зиреҳ гуфт: Номи ту чист?
Зи туркони ҷангӣ туро ёр кист? *Фирдавсӣ*

**ЗИРЕҲГАРӢ** زره‌گری зиреҳсозӣ.

**ЗИРЕҲМӮЙ** زره‌موی касе, ки мӯи ҷингила дошта бошад, ҷингиламӯй.

Манаш бо хирқаи пашмин кучо андар каманд орам?
Зиреҳмӯе, ки мижгонаш раҳи ханҷаргузорон зад. *Ҳофиз*

**ЗИРИК** زرک *ниг.* **зирк.**

**ЗИРИШК** زرشک меваи як навъ дарахти хурд, ки сурх ва турш мебошад, анбарборис.

Рух зи дида бикошта ба сиришк
В-он сиришкаш ба ранги тоза зиришк. *Унсурӣ*

**ЗИРК||ЗИРИК** زرک *ниг.* **зиришк.**

**ЗИРНИХ** زرنیخ *ниг.* **зарних.**

**ЗИРОАТ** *а.* زراعت **1.** деҳқонӣ, киштукор.

Хоча Аҳрор ҳарчанд ботамаввул буда, хотири муборак ба ваҷҳи зироат доштаанд ва маҳсули онро сарфи фуқаро ва масокин мекардаанд. *«Таърихи Сайидроқим»*

Ин лашкариён аз савора ва пиёда... зироат ва ҳаросат мекунанд. *«Ҳазору як шаб»*

**2.** кишт.

**ЗИРОБ** *а.* ضراب зарбати шамшер, задан бо шамшер, шамшерзанӣ.

Арбоби он ҳиробу зироб роҳи гурезу парҳез гирифтанд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Он яке чашмаш бикандӣ аз зироб
В-он дигар гӯшаш даридӣ ҳам ба тоб. *Румӣ*

**ЗИРОМ** *а.* ضرام **1.** ҳезуми реза, ки бо он оташ даргиронанд, пешдаргирон, оташафрӯзанда; **2.** *маҷ.* ҷангҷӯ, ҷангафрӯз, оташдиҳандаи ҷанг.

Тоҷиддини Зангӣ, волии Балх, ки зироми он фитна буд, ба Марврӯд тохт. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ЗИРОМАТ** *а.* ضرامت **1.** оташ, шӯълаи оташ; **2.** ҷило, дурахшандагӣ.

Машраи мулку давлат... ба зиромати шамшери обдор софӣ шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИРОР** *а.* ضرار ба ҳамдигар зарар расонидан; зараррасонӣ; ◇ **масҷиди Зирор** масҷиде буд, ки мунофиқон дар замони Муҳаммади пайғамбар сохта буданд; **масҷиди аҳли зирор сохтан** мунофиқӣ кардан, дурӯягӣ кардан.

Бар маҳак зан кори худ, эй марди кор,
То насозӣ масҷиди аҳли зирор. *Румӣ*

**ЗИРОЪ** *а.* ذراع **1.** газ; ченакест аз оринҷ то нӯги ангушти миёна (тахминан 48 см).

Дар тамуз ниҳоят аз як зироъ то ду зироъ дар замин ва кӯҳ сироят кунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** андоза кардан, чен кардан.

Шеър бодаест, к-аш кунанд ибдоъ
Аз мафоилу фоилот зироъ. *Ҷомӣ*

**ЗИРОЯТ** *а.* زرایت айбдор кардан, масхара кардан.

**ЗИРС** *а.* ضرس дандон, дандони ашк.

**ЗИРФУН** زیرفون навъе аз дарахти санҷид, ки мева надорад ва гули он дар тиб ба кор меравад.

**ЗИРҒОМ||ЗАРҒОМ** *а.* ضرغام шер.

Зи тоби ҳамлаи ӯ гоҳи кина суст шавад
Дами наҳангу дили пилу панҷаи зирғом. *Убайди Зоконӣ*

Гар қазо бо ман нависад меҳнати айёмро,
Илтиёми захм созам панҷаи зирғомро. *Туғрал*

**ЗИРӮҲ** *а.* ذیروح он ки рӯҳ дорад, ҷондор, зинда.

Ҳеҷ аломате ва осоре аз зирӯҳ ва зиҷасад дар ҳаво ё дар баҳр диди? *Аҳмади Дониш*

**зист** زیست *асоси замони гузаштаи* **зистан.**

**ЗИСТ** زیست зиндагӣ; **зисту зиндагонӣ** ҳаёт, тарзи умргузаронӣ, рафтор.

Тасвири зисту зиндагонӣ ва айшу ишрати ӯ гоҳ аз доираи одоб берун мебарояд. *Аҳмади Дониш*

**ЗИСТАН** زیستن зиндагонӣ кардан, зиндагӣ кардан, умр дидан.

Хӯрдан барои зистану шукр кардан аст,
Ту мӯътақид, ки зистан аз баҳри хӯрдан аст. *Саъдӣ*

Чунон бизӣ, ки агар хоки раҳ шавӣ, касро
Ғубори хотире аз раҳгузори мо нарасад. *Ҳофиз*

**ЗИФ** *а.* زیف **1.** пули зару нуқраи носара, қалбакӣ; **2.** *маҷ.* сохтакорӣ, қаллобӣ.

Ман бад-ин макру ҳила зар надиҳам,
Бар раҳи зифаш устод кунам. *Ҳаккок*

**ЗИФАН** *а.* ذیفن *ниг.* **зуфан.**

**ЗИФДАЪ||ЗИФДЕЪ** *а.* ضفدع **1.** қурбоққа, ғук.

Зифдаъро андар баъзе шаҳрҳои Хуросон вазақ гӯянд. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

2. касалиест, ки аз он ғадуди зери забон варам карда сахт мешавад.

Зифдаъ ғуддаест сахт, ки андар буни забон падид ояд... ва ин иллат бад-ин ном аз баҳри он хонанд, ки лавни он лавнест омехта аз лавни зуфон (забон) ва сабзии рагҳои ӯ ҳамчун ранги вазағ. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ЗИФОФ** *а.* زفاف **1.** тӯй, тӯи никоҳ; **2.** фиристодани арӯс ба хонаи домод.

Баъд аз зифоф салоту садақот ба мустаҳиққон расониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИФТ** *а.* زفت қатрон, моддаи сиёҳи ғафс, ки дар бинокорӣ ва роҳсозӣ кор фармуда мешавад; қир.

Берунаш ба қиру зифт татлия ёфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИЧ I** زیج *ниг.* **зиҷ.**

**ЗИЧ II** زیج ҳазл, шӯхӣ, базла; хаҷв, тамасхур.

**ЗИЧ** III زیج *анбӯх*, чафс.

**ЗИШТ** زشت бад, қабеҳ, бадафт, бадшакл, баднамо; *муқобили* **зебо(й).**

Зишт бояд диду ангорид хуб,
Захр бояд хӯрду ангорид қанд. *Робиаи Балхӣ*

Зишту зебо ҳар чӣ бинӣ, дасти рад бар вай мазан.
*Зарбулмасал*

◇ **зишту зебо** *адш.* шеъре, ки як мисрааш мадҳ ва мисраи дигараш ҳачв аст.

**ЗИШТЬЁД** زشتیاد ғайбат, бадгӯӣ дар ғиёби касе.

Ба ту бозгардад ғами ошиқӣ,
Нигоро, макун ин ҳама зиштьёд. *Рӯдакӣ*

**ЗИҒ** زغ бӯрьё.

**ЗИҒБОФ** زیغباف бурьёбоф.

Зиғбофонро бо вашшибофон наниханд,
Таблзанро нанишонанд бари руднавоз.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**ЗИҒОЛ** زیغال қадаҳ, ҷом, пиёлаи калон, коса; ◇ **зиғол шигуфонидан** *киноя аз* қадаҳ пур аз маи сурх кардан.

Шукуфт лола, ту зиғол бишкуфон, ки ҳаме
Ба даври лола ба каф барниҳода беҳ зиғол. *Рӯдакӣ*

**ЗИҒС** *а.* ضغث дастаи гиёҳи хушку тар бо ҳам омехта.

**ЗИҚ** ضیق тангӣ.

Аз касрати асокиру зиқи бисот халқ
Дар хонаҳо кунанд дигар фикри киштукор. *Восифӣ*

**зиқи ҳол** тангии аҳвол, сахтии вазъият.

Лашкари Рай ... ба сабаби зиқи ҳол ва қиллати зод ва инқитои имдод ба ҷониби Муҳаммадобод нишастанд. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

**ЗИҚУННАФАС** *а.* ضیق‌النفس тангии нафас, тангнафасӣ, дамкӯтоҳӣ.

Гулӯе ҳаво даркашид, эй шигифт,
Ба зиққуннафас коми гетӣ гирифт. *Низомӣ*

**ЗИҲАЁТ** *а.* ذیحیات соҳибҳаёт, барҳаёт, зинда, ҷондор.

Зиҳаёте, ки кост ё афзуд,
Ҳам аз ӯ часту ҳам дар ӯ осуд. *Бедил*

**ЗИҲАҚ** *а.* ذیحق соҳибҳақ, мустаҳиқ, ҳақдор.

**ЗИҲОМ** I *а.* زحام анбӯҳӣ; издиҳом, тӯдан мардум.

Машраби ширин набувад бе зиҳом,
Даъвати мунъим набувад бе фақир. *Саъдӣ*

**ЗИҲОМ** II *а.* زحام заҳмат додан; заҳмат, ташвиш.

Чун кашонандат бад-ин ҳила ба дом,
Ҷумла бинӣ баъд аз он андар зиҳом. *Румӣ*

**ЗИҲОНАТ** *а.* ذهانت хушьёрӣ, зиракӣ, фаросат.

... Камоли зиҳонат ва вуфури киёсати он ҷаноб мутасаввар буд... *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗИҲОР** I زهار *ниг.* **заҳор.**

**ЗИҲОР** II *а.* ظهار ҳақоратест, ки агар мард бо он зани худро дашном диҳад, мувофиқи шариати ислом, зан ба вай ҳаром мегардад.

**ЗИҲОРА** *а.* ظهاره абраи ҷома; рӯйҷома.

Қабоҳоро зиҳорае пӯшиш карданд.
*«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ЗИҲӢ** زهی *калимаи нидо* аҳсант!, боракалло!, хушо!, офарин!, таҳсин!, марҳабо!

Зиҳӣ, саворҷавони тавонгар аз раҳи дур
Ба хизмат ояд некӯсиголу некандеш! *Рӯдакӣ*

Саббоғ гуфт: Зиҳӣ ба хатти созгор, ки ин ҳар ду неъматро ба ман раҳнамоӣ карда...
*«Ҳазору як шаб»*

◇ **зиҳӣ саодат!** чӣ хушбахтист!; **зиҳӣ тасаввури ботил, зиҳӣ хаёли муҳол!** дар мавриде гуфта мешавад, ки касе таклифи иҷронашавандаро ба миён оварад; **зиҳӣ ҳаёти накӯному мурдане басаодат!** дар бораи касе гуфта мешавад, ки дар вақти зинда буданаш номаш баланд буда ва баъд аз мӯрдан ҳам ӯро бо некӣ ёд мекунанд.

**ЗИҶ‖ЗИЧ** زیج‖زیج *нуҷ.* ҷадвали нуҷумӣ бо нишондоди вазъияти ситорагон, ки ба асоси он тақвимро тартиб медоданд.

... Абдураҳмони Хозин дар улуми риёзӣ мусаннафот дорад ва «Зиҷи сафоеҳ» аз муаллифоти ӯст.*

**зиҷи Улуғбек** ҷадвали нуҷумии Улуғбек; **зиҷ бастан** а) аз рӯи нуҷум толеъро санҷидан; б) *маҷ.* кореро ба итмом расонидан, саранҷом додан.

Зиҷ дар ишқ чу ман кас натавонад бастан,
Ман зи Табрезам, агар Хоҷа Насир аз Тӯс аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ЗИҶАСАД** *а.* ذیجسد он кӣ дорои ҷасад бошад, дорои тан, зинда.

**ЗО** *а.* ظا *ниг.* изғӣ.

**ЗОБ** I زاب **1.** сифат, хосият.

Пушаймон нашуд, ҳар кӣ некӣ гузид,
Ки бад зоб дониш наёрад мазид. *Фирдавсӣ*

**2.** чашма; **3.** чашм.

**ЗОБ** II *а.* ضاب дарахти талхи заҳрдор аз қабили ҳанзал ва зақум.

**ЗОБГУР‖ЗОБҒУР** زابگور‖زابغر пурбод кардани даҳон ва лунҷро бо даст задан, то ки бод берун бароянд, ҷиртак.

Ман кунам пеши ту даҳон пурбод,
То занӣ бар лабам ту зобғуре. *Рӯдакӣ*

**ЗОБИТ** *а.* ضابط **1.** идоракунанда, ҳоким, нигоҳдоранда.

Дар он сол Хоҷа Гиёсиддини Симнонӣ зобити моли Язд буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** марди хушьёру тавоно, марди устувор; хирадманд.

Моро худованде гумошт одилу меҳрубону зобит.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗОБИТА** *а.* ضابطه қонун, қоида, низомнома.

Ҳар касро ин маънӣ муяссар нашавад ва акнун то ҷаҳд бошад, мо ин зобита нигоҳ дорем.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар қавонини маъдалатгустарӣ... аз қоидаю зобитаи аслоф нагузарӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОБҒУР** زابغر *ниг.* **зобгур.**

**ЗОВ** I زاو дара, шикофии байни кӯҳҳо, гузаргоҳи танг дар кӯҳҳо.

Аз он ҷо кашидан суи зови кӯҳ.
Бар он кӯҳи Албурз бурдан гурӯҳ. *Фирдавсӣ*

**ЗОВ** II زاو бинокор, меъмор.

Бас муносибсанъат аст ин шӯхра зов,
Ки ниҳад бар ҷисми асп ӯ узви гов. *Румӣ*

**ЗОВАР** I زاور *нуҷ.* номи сайёраи Зӯҳра.

**ЗОВАР** II زاور қувват, қудрат, иқтидор.

**ЗОВАР** III زاور маркаб, шутури боркаш.

**ЗОВАР** IV زاور ходим, хизматгор.

**ЗОВИЯ** *а.* زاویه 1. кунҷ, гӯша, канор.

Дар зовияҳои чини зулфат
Сад хурдаи ишқ дар миён аст. *Анварӣ*

**зовияи мунфариҷа** *мат.* кунҷи кушод.

*Ва зовияи* ХЛҲ меҳтар аст аз қоима, вайро мунфариҷа хонанд. *Ибни Сино*

**зовияи қоима** *мат.* кунҷи 90-дараҷагӣ, ки аз буридани ду хатти рост ҳосил мешавад.

2. ҳуҷраи зоҳид.

Чашмаш кадом зовия ғорат намекунад?
Зулфаш кадом қоида барҳам намезанад? *Анварӣ*

**зовияи гумномӣ** *киноя аз* гӯшанишинӣ, дур аз мардум будан.

Масъуд... аз сӯҳбати султон ва хадамоти девонӣ истеъфо ва дар зовияи гумномӣ по ба доман кашида. *«Оташкада»*

**ЗОВЛОНА** زاولانه *ниг.* **завлона.**

**ЗОВУШ** زاوش *ниг.* **завош.**

**ЗОГ** زاگ *ниг.* **зок.**

**зод** زاد *асоси замони гузаштаи* **зодан.**

**ЗОД** I زاد *шакли кӯтоҳшудаи* **озод.**

Ду беҷода бикшоду овоз дод.
Ки шод омадӣ, эй ҷавонмарди зод! (1) *Фирдавсӣ*

**ЗОД** II زاد зода, фарзанд.

Дили равшани номвар шуд сиёҳ,
Ки то чун кунад бад бад-он зоди шоҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **зоду бум** ҷое ки кас дар он зоида шудааст, кишвар.

Зараш доду гавҳар ба шукри қудум,
Бипурсидаш аз гавҳару зоду бум. *Саъдӣ*

**ЗОД** III *а.* زاد тӯша, хӯрок; **зоди сафар** тӯшаи роҳ.

Макорими ту ба офоқ мебарад шоир,
Аз ӯ вазифаву зоди сафар дареғ мадор! *Ҳофиз*

**ЗОД** IV *а.* ضاد номи ҳарфи ҳаждаҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ ض, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 800 баробар аст.

**ЗОДА** زاده зоидашуда, таваллудшуда, мутаваллид; фарзанд, бача, авлод.

Зодагон чун раҳим бипардозанд,
Сафари марги хешро созанд. *Саноӣ*

На ҳар зан зан бувад, ҳар зода фарзанд,
На ҳар гул мева орад, ҳар нае — қанд. *Низомӣ*

**ЗОДАН** زادن 1. зоида шудан, таваллуд ёфтан.

Ҳар он кас, ки зод ӯ зи модар, бимурд.
Зи дасти аҷал ҳеҷ кас ҷон набурд. *Фирдавсӣ*

2. зоидан, бача овардан.

Яке пур зод он хунарманд моҳ,
Чӣ гуна сазовори дайҳиму гоҳ! *Фирдавсӣ*

**ЗОДБУД||ЗОДБУМ** زادبود||زادبوم ҷои таваллуд, зодгоҳ, ватан.

Нури ҳақро кас наҷӯяд зодбуд,
Хилъати ҳақро чӣ ҳоҷат тору пуд! *Румӣ*

Аз зодбум муфорақати безарурат аз ақл дур аст. *Авфӣ*

**ЗОДСАРВ** زادسرو *киноя аз* одами озод.

Зодсарви родмарде бар чаман пажмурда шуд,
Абри тӯфонбор гӯё бар чаман бигристӣ. *Хоқонӣ*

**ЗОДУБУД** زادوبود сармоя ва асбобу анҷоми зиндагӣ; будушуд.

Меҳри зодубуд бар ҷоншон танад,
Коҳиливу ҷаҳлашон бар ман танад. *Румӣ*

**ЗОЕЪ** *а.* ضایع 1. талаф, нобуд; барбод.

Нахоҳӣ, ки зоеъ шавад рӯзгор,
Ба нокордида мафармой кор. *Саъдӣ*

Ҳасан гуфт: Чизе доштам, зоеъ шуд. *«Асрори тавҳид»*

**зоеъ гардонидан (ё кардан)** а) талаф кардан; нобуд кардан, барбод додан, беҳуда сарф кардан.

Замини шӯра сунбул бар наёрад,
Дар ӯ тухми амал зоеъ магардон. *Саъдӣ*

б) гум кардан.

Аз ҷиҳати он, ки Сулаймон ангуштарӣ зоеъ кард, мулк аз вай бирафт. *Хайём*

2. бесамар, бефоида, беҳуда.

Алҳақ, ки дар он саъй пайваста оянд, ... зоеъ ва бесамара намонад. *«Калила ва Димна»*

3. бенигаҳбон, беназорат.

Чун дид, ки ҷамъ ба намоз машғуланд ва аз рахтҳо дуранд ва қумошҳо зоеъ аст, қасд кард, то рахте бибарад. *«Асрори тавҳид»*

**ЗОИД** *а.* زائد зиёдшаванда, зиёда, бисьёр.

Миқдори шаб аз рӯз фузун буд бадал шуд:
Ноқис ҳама инро шуду зоид ҳама онро. *Анварӣ*

Хасми ту ҳаст ноқису моли ту зоид аст,
К-ат бахт тобеъ асту ҷаҳонат мусоид аст. *Манучеҳрӣ*

**ЗОИДАН** زائیدن *ниг.* **зодан 2.**

**ЗОИДУЛВАСФ** *а.* زائدالوصف аз васфу баён берун; баённошуданӣ, аз ҳад зиёд, фавқулодда.

Сарҳангзода... ақлу киёсате зоидулвасф дошт. *Саъдӣ*

**ЗОИЛ** *а.* زائل нобуд, маҳв, фонӣ; нопадид; соқит.

Изтироби беҳудиҳо дидам аз мавҷи шароб,
Бесуботиҳои шахси зоилам омад ба ёд. *Зоҳири Форьёбӣ*

**зоил шудан (ё гаштан)** нест шудан, гум шудан.

Не ғами ёр аз дилаш зоил шавад,
Не таманнои дилаш ҳосил шавад. *Ҷомӣ*

Чун ҳолати хасм дидам, билкул хавф аз ман зоил шуда, хун дар аъсоб ҷорӣ кардам. *Аҳмади Дониш*

**ЗОИР** I *a.* زائر касе, ки зиёрат мекунад, зиёраткунанда, ба зиёрат раванда.

Он обро дар он ҳавз ҳамегиранд, то талаф нашавад, то мардуми дияю зоиронро кафоф бошад. *Носири Хисрав*

Ҳар чӣ з-ин сӯ доғ кард, аз сӯи дигар ҳадья дод,
Шоиронро бо лагому зоиронро бо фасор. *Фаррухӣ*

**ЗОИР** II *a.* ضائر зиёнрасонанда, зиёнкунанда.

Давлати зоир ба гоҳи сулҳи ту нофеъ шавад,
Давлати нофеъ ба гоҳи хашми ту зоир шавад. *Манучеҳрӣ*

**ЗОИРА** *a.* ضائره *муаннаси* **зоир** II.

Мӯъминон аз дасти боди зоира
Ҷумла биншастанд андар доира. *Румӣ*

**ЗОИЧА** زايچه *нуҷ.* **1.** он чӣ ки мунаҷҷимон баъд аз муайян кардани мавқеи ситораҳо дар борон вуқӯи ҳодисае пешакӣ муайян мекардаанд; **2.** ҷадвали нуҷум, ки мунаҷҷимони қадим дар вақти таваллуди касе гӯё барои пешгӯӣ кардани толеи вай тартиб медоданд.

Зоичаи ҳикмати тавқеи роз
Нест магар, к-ин рақами дилнавоз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЗОИҚА** *a.* ذائقه чашой, маза, таъм, завқ.

Зоиқаро дода ба рӯи забон,
Ком зи ширинию шӯри ҷаҳон. *Ҷомӣ*

Имтиёзе зи баду нек намесозад кас,
Рафта аз зоиқаҳо тафриқаи заҳру шакар. *Мулҳам*

**ЗОК||ЗОГ||ЗОҒ||ЗОҶ** زاک||زاگ||زاغ||زاج номи умумии намакҳое, ки аз туршии гӯгирд ҳосил мешаванд, ҳамчун даҳани фаранг, замч ва ғ.

**ЗОКИР** *a.* ذاكر **1.** зикркунанда, ёдоваранда.

Сари мӯем назар кун, ки ман андар тани хеш
Як сари мӯй надонам, ки туро зокир нест. *Саъдӣ*

**2.** гӯянда, воиз.

Ришханде кардаанд он мункирон
Бар масалҳову баёни зокирон. *Румӣ*

**3.** саногӯй, мадҳкунанда, маддоҳ.

**ЗОЛ** I *a.* ذال номи ҳарфи ёздаҳуми алифбои арабии тоҷикӣ ذ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 700 баробар аст.

... Ки дол низ чу зол аст дар китобат, лек
Ба шашсаду наваду шаш кам аст дол аз зол. *Анварӣ*

**ЗОЛ** II زال **1.** пир, мӯйсафед, солхӯрда, одами фартут.

Чӣ хуш гуфт золе ба фарзанди хеш,
Чу дидаш палангафкану пилтан. *Саъдӣ*

... Ки золи дерумре дар ҷаҳон буд,
Ба пири даҳр гӯё тавъаман буд. *Фитрати Зардӯз*

**2.** номи падари Рустам, ки сафедмӯй зоида шуда буд, ӯро Золи Зар ҳам номидаанд; ◇ **золи кӯзпушт** *киноя аз* осмон; **(ин) золи сарсафеди сияҳдил** *киноя аз* дуньё.

Ин сарсафед золи сияҳдил талоқ деҳ.
Инак бубин муояна фарзанди шавҳараш. *Хоқонӣ*

**ЗОЛИМ** *a.* ظالم ситамгар, зулмкунанда, мардумозор, бедодгар; *муқобили* **раҳим** II.

Золимеро хуфта дидам ними рӯз,
Гуфтам: Ин фитнаст, хобаш бурда беҳ! *Саъдӣ*

... Гуфт: Бале, марде фосиқ, фоҷир, ғаддор, нобакор, саффок ва золим аст. *Аҳмади Дониш*

**ЗОЛЛ** *a.* ضال касе, ки ба залолат афтода, аз роҳи рост берун баромадааст, гумроҳ.

Шарм надорӣ, ки ба мутобаати ин золли музилл сар фӯруд меорӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОЛУ** زالو шуллук, зулук.

**ЗОМАҲРОН||ЗОМҲАРОН** زامهران *тиб.* доруи зидди заҳр, подзаҳр.

Назди он шоҳи замин кардаш паём,
Доруе фармой зомаҳрон ба ном. *Рӯдакӣ*

**ЗОМИЁД** زامیاد **1.** номи рӯзи 27-ӯми моҳи шамсӣ дар солшумории қадими форсӣ, ки ҳар як рӯзи моҳ номи махсусе доштааст; **2.** номи фариштаи муаккали ин рӯз.

Чун рӯзи зомиёд наёрӣ зи май ту ёд,
Зеро ки хуштар ояд май рӯзи зомиёд? *Масъуди Саъд*

**ЗОМИН** *a.* ضامن замонаткунанда, кафил, кафолатдиҳанда.

Маро имшаб, эй шаб, ту дилсӯз бош,
Дар ин тирагӣ зомини рӯз бош! *Хоҷу*

... Он чӣ зомин шуда будам, ба тамомӣ адо кунам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **зомини тан** касе, ки ба каси гунаҳкор ё қарздор замонат кунад, то ӯро дар сурати талаб шахсан ба маҳкама ё қозӣ супорад.

**ЗОМИР** *a.* زامر касе, ки най менавозад, найнавоз.

То чаман ҳар сол аз овози мурғони баҳор
Бар мисоли маҷлисе пур руду созу зомир аст... *Муиззӣ*

**ЗОМҲАРОН** زامهران *ниг.* **зомаҳрон.**

**ЗОНИЯ** *a.* زانیه *муаннаси* **зонӣ.**

Агар зония будӣ, филҳол сиёҳу табоҳ шудӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОНУ** زانو банде, ки устухони сонро бо устухони соқ мепайвандад; ◇ **зону задан** а) таъзим ва эҳтиром кардан.

Хум, ки аз дарьё дар ӯ роҳе бувад,
Пеши ӯ Ҷайҳунҳо зону занад. *Румӣ*

б) нишастан, бо адаб нишастан; *маҷ.* ба таомхӯрӣ тайёр шудан.

Гиреҳ вақти пухтан бар абрӯ задӣ,
Чу пухтанд, бо хоҷа зону задӣ. *Саъдӣ*

**зонуро айнак сохтан** сар ба зону гузошта ба фикр ғӯтавар шудан.

Сар омад умру дорам аз саводи дида навмедӣ,
Шаби ҳиҷрон чу созам айнаки худ ҳар ду зонуро. *Мушфиқӣ*

**ба зонуи адаб даст ниҳодан** *киноя аз* иззату эҳтиромро баҷо овардан.

Зонуи шутур бубасту биншаст,
Биниҳод ба зонуи адаб даст. *Ҷомӣ*

**ЗОНУБАНД** زانوبند ресмон, тасма ва ё чизи дигаре барои бастани зону (махсусан барои бастани зонуи зиндонӣ).

Кушодам ҳар ду зонубандаш аз даст.
Чу мурғе, к-аш кушояндаш ҳабоил. *Заҳири Форьёбӣ*

**ЗОНӢ** *а.* زانی зинокор, зинокунанда, марди зинокунанда.

Ҳар кӣ зонӣ ва сориқро кофир намедонад, ӯ низ кофир аст. *«Равзат-ус-сафо»*

зор *асоси замони ҳозираи* **зоридан.**

**-зор** *суффикси исмсоз* макони бисьёрии чизеро ифода мекунад, мас. 'гулзор', 'лолазор'.

**ЗОР I** زار **1.** нола, гирья, фиғон, оҳ, фарьёд.

Гирифташ камарбанду афганд хор,
Хурӯше баромад зи туркон ба зор. *Фирдавсӣ*

**зор-зор** гирьяи бисьёркунанда.

Гуфтам: Баҳона нест, ту худ ҳоли ман бибин,
Мапзир узри банда, агар зор-зор нест.
*Шамси Табрезӣ*

**нолаи зор** гирья ва нолаи бо овози баланд, нолаи бисьёр, гирьяи сахт.

Бар нишони пои маҳмил дар раҳи водии ишқ
Нолаҳои зори Махфӣ чун ҷарас бошад маро. *Махфӣ*

**зор гиристан** сахт гирья кардан.

Ин бигуфт ва зор бигирист ва мо ҳама низ гирьён шудем. *Аҳмади Дониш*

**2.** нолон, гирьён, гирьякунон, ашкрезон.

Дид аз зораш, ки ӯ зори дил аст,
Тан хуш асту ӯ гирифтори дил аст. *Румӣ*

**зор шудан** нолону гирьён шудан.

Ёре, ки дилам зи баҳри ӯ зор шудаст,
Ӯ ҷои дигар ба ғам гирифтор шудаст.
Ман дар талаби доруи худ чун кӯшам,
Чун, он ки табиби мост, бемор шудаст. *Хайём*

**3.** хор, бадбахт, парешон; заиф, нотавон, оҷиз.

Сухан ҳар чӣ бар банда душвортар,
Дилаш хастатар з-ону тан зортар. *Фирдавсӣ*

**зору дижам** парешон, андӯҳгин.

Бо мани дилшудаи зору дижам
Хуб шуд оқибат аз рӯи карам... *Восифӣ*

**ЗОР II||ЗОРР** *а.* ضار зарардиҳанда, зиёновар, зараррасон, зарарнок.

Сибои зорру шерони дарранда дар он ҷо маскан доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОРА** زاره зорӣ, гирья, нола.

Ҳазор зора кунам, нашнаванд зории ман,
Ба хилват-андар наздики хеш зора кунам. *Дақиқӣ*

**ЗОРЕЪ** *а.* زارع касе, ки машғули киштукор аст, коранда, деҳқон, кашоварз.

Аксари тумонҳои Бухоро рӯй ба харобӣ ниҳода, зореин ба воситаи зулму ҷаври уммол аксари деҳаҳоро партофта, рӯ ба Қазалӣ ва хоки рус ниҳоданд ва соҳиби обу замин гаштанд. *Аҳмади Дониш*

**ЗОРИБ** *а.* ضارب касе, ки мезанад, зананда; зарбзананда, сикказананда.

Ҳар оина лаби ширин ҷавоби талх диҳад,
Чунон ки соҳиби нӯшанд, зориби нешанд. *Саъдӣ*

**ЗОРИДАН** زاريدن зорӣ кардан, нолидан, илтиҷо кардан.

Бизорид вақте зане пеши шӯй,
Ки дигар маҳар нон зи баққоли кӯй! *Саъдӣ*

**ЗОРИҶ||ЗОРИЧ** زارج||زارچ як навъ меваи буттагӣ, ки онро дар хӯрок кор мефармоянд, зирк, зиришк, анбарборис.

**ЗОРР** *а.* ضار *ниг.* **зор II.**

**ЗОРРА** *а.* ضاره *муаннаси* **зорр; сибоъи зорра** ҳайвоноти ваҳшии зараррасон, ҳайвоноти ваҳшии дарранда.

Танҳо будам, ваҳшат мегирифтам ва аз зарари сибоъи зорра меандешидам. *Аҳмади Дониш*

**ЗОРӢ** زاری гирья, нола, фиғон, фарьёд, таваллоъ; талаби имдод.

Бинол, булбул, агар бо манат сари ёрист,
Ки мо ду ошиқи зорему кори мо зорист. *Ҳофиз*

Аз муҳаббат нолаву зорӣ намеояд ба гӯш,
Махфиё, хорошикофи кӯҳсоронро чӣ шуд? *Махфӣ*

**ЗОСТАР** زاستر **1.** шакли кӯтоҳшудаи з-он сӯтар, ки маънои 'аз онтарафтар', 'дуртар' дорад.

Ситора надидам, надидам раҳе,
Ба дил зостар мондам аз хештан. *Абӯшакури Балхӣ*

Биншаст офтоб ба паҳлуи ту зи қадр,
Чархаш бидиду гуфт, ки эй хира, зостар!
*Шамси Фахрӣ*

**2.** барзиёд, бештар.

**ЗОТ** *а.* ذات **1.** *фалс.* ҳастӣ, ҳақиқати ҳар чиз, асл, моҳият.

Сурати ишқ туву бесуратӣ,
Ин адад андар адад омад, на зот. *Шамси Табрезӣ*

... Ҳамаи асмо мазоҳири зотанд. *Ҷомӣ*

**2.** ҷисм, бадан.

Соя бо зот ошно бошад,
Соя аз зот кай ҷудо бошад? *Саноӣ*

Ҳар нафасе, ки фурӯ меравад, мумидди ҳаёт аст ва чун бармеояд, муфарреҳи зот. *Саъдӣ*

**3.** нафс; сиришт, ниҳод.

Ба фикрат ҳозири авқоти худ бош,
Бибошӣ бо касон, бо зоти худ бош! *Носири Хисрав*

Ҳеҷ кас ба мардум аз зоти ӯ наздиктар нест.
*«Калила ва Димна»*

◇ **зоти хешро дидан** худро шинохтан.

**ЗОТИЯ** *а.* ذاتيه аслӣ, табиӣ.

... Ба нури зотия, ки ҷиҳати баҳои ӯст, кашфи маъқулот кунад. *Аҳмади Дониш*

**ЗОТУЛБАЙН** *а.* ذات‌البين муносибат ва робита дар байни ду кас ё ду қавм.

Гирди хилоф нагардӣ ва дар ифсоди зотулбайн саъй намой, ки мардум бо Язид байъат кардаанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОТУЛБУРУҶ** *а.* ذات‌البروج *нуҷ.* фалаки ҳаштум, ки бурҷҳои дувоздаҳгона доштааст.

Ё муроди ман бароянд з-ин хуруҷ,
Ё зи бурҷи дигар аз зотулбуруҷ. *Румӣ*

**ЗОТУЛИМОД** *а.* ذات‌العماد соҳиби сутунҳо, соҳиби бинои баланд (сифати боғи Ирам).

Ҷаҳонро ба фармони чандин билод
Сутуни дари туст зотулимод. *Низомӣ*

**ЗОТУЛКАБАД** *а.* ذات‌الكبد *тиб.* газаки ҷигар, варами ҷигар.

**ЗОТУЛЬЯМИН** *а.* ذات‌الیمین 1. тарафи дасти рост, сӯи рост; 2. *маҷ.* *д.* одамони савобкор; *муқобили* **зотушшимол.**

**ЗОТУЛҶАНБ** *а.* ذات‌الجنب *тиб.* газаки пардаи шуш, варами пардаи шуш, плеврит.

... Нафас танг мешавад ва бемору табиб ҳар ду пиндоранд, ки зотулҷанб аст ва ... он зотулкабад бошад. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ЗОТУРРАҲИМ** *а.* ذات‌الرحم *тиб.* газаки бачадон.

**ЗОТУРРИЯ** *а.* ذات‌الریه газаки шуш, варами шуш.

**ЗОТУССАДР** *а.* ذات‌الصدر варами пардаи сина; ҷамъ шудани чирку мадда дар шуш.

Саддаю исҳолу истисқою сил,
Қасру зотуссадру лазъу дарди дил. *Румӣ*

**ЗОТУШШИМОЛ** *а.* ذات‌الشمال 1. тарафи дасти чап, сӯи чап; 2. *маҷ.* гунаҳкор; *муқобили* **зотульямин.**

... Ҳам ба тақлиби ту то зотульямин,
Ё суи зотушшимол, эй рабби дин! *Румӣ*

**ЗОТӢ** ذاتی мансуб ба зот.

Ва бибояд донист, ки ҷавҳар зотист анвои ҷавоҳирро ба хилофи араз, ки зотӣ нест аҷноси аърозро. *Насириддини Тӯсӣ*

**ЗОФА** زافه 1. гиёҳест монанди саримсоқи кӯҳӣ; 2. хорпушт, хорпуштак.

Рӯю ришу гарданаш гуфтӣ барои хандаро
Дар биёбон зофае таркиб кардӣ бо кашаф. *«Луғати фурс»*

**ЗОХИР** *а.* زاخر пуроб, сероб; мавҷзананда.

Асли маҷдаш собит асту қутби ҷоҳаш сокин аст,
Наҷми фазлаш зоҳир асту баҳри ҷудаш зохир аст. *Муиззӣ*

**ЗОЯНДА** زاینده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **зоидан;** 2. зане, ки мезояд, модар.

Бад-ӯ аждаҳо гуфт: Номи ту чист?
Ки зояндаро бар ту бояд гирист. *Фирдавсӣ*

**ЗОҒ** I زاغ 1. як навъ паррандае, ки параш сиёҳ аст, шӯрнул.

Зоғе равиши кабки дарӣ меомӯхт,
Он даст надоду раҳи худ рафт зи даст.*

**зоғи ало** калзоғ; 2. *маҷ.* шаб, торикӣ.

Чу хуршед барзад сар аз пушти зоғ,
Замин шуд ба кирдори равшан чароғ. *Фирдавсӣ*

3. *киноя аз* зулф.

Афсӯс, ки атрофи гулат хор гирифт,
Зоғ омаду лоларо ба минқор гирифт,
Симоби занахдони ту овард мидод,
Шанҷарфи лаби лаъли ту зангор гирифт. *Маҳастӣ*

◇ **зоғи камон** гӯшаи камон.

Биёмад ҳамон гоҳ Чингиш чу бод,
Ду зоғи камонро ба зеҳ барниҳод. *Фирдавсӣ*

**зоғи сиёҳашро чӯб задан** кофтуков кардан ва хабаре аз аҳволи касе ба даст овардан; **зоғи ҳасрат гирифтан** таъна задан, истеҳзо кардан.

Санги ибрат бар дили дарвеши ҳастихоҳ зан,
Зоғи ҳасрат бар дили диндори дуньёхоҳ гир. *«Баҳори Аҷам»*

**ЗОҒ** II زاغ кабуд, азрақ, нилгун.

Яке боғбон андар он боғ буд,
Дили сахташу дидаи зоғ буд. *Асадии Тӯсӣ*

**ЗОҒ** III زاغ *ниг.* **зок.**

**ЗОҒАР** زاغر *ниг.* **жоғар.**

**ЗОҒВАР** زاغور лаклак.

Гар надонӣ зи зоғвар булбул,
Бингараш гоҳи нағмаву ғулғул. *Асадии Тӯсӣ*

**ЗОҒСОР** زاغسار 1. зоғмонанд; 2. *маҷ.* сабукмағз, камҳушу бедониш.

Аз ин зоғсорони беобу ранг
На ҳушу на дониш, на ному на нанг. *Фирдавсӣ*

**ЗОҲИБ** *а.* ذاهب раванда, гузаранда, ғоибшаванда.

... Дар биҳору қифор, билоду амсори ӯ, бар содиру ворид, оид ва зоҳиби туҷҷору туллоб арзоқ мафтӯҳ гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗОҲИД** *а.* زاهد касе, ки хоҳони дуньё нест, гӯшанишин, парҳезгор, порсо, он кӣ тарки дуньё кардааст; диндор.

Дасти чу мане, ки ҷому соғар гирад,
Ҳайф аст, ки ӯ дафтару минбар гирад,
Ту зоҳиди хушкию манам фосиқи тар,
Оташ нашунидаам, ки дар тар гирад. *Хайём*

Зоҳид, ки дирам гирифту динор,
Зоҳидтар аз ӯ касе ба даст ор! *Саъдӣ*

**ЗОҲИДӢ** زاهدی гӯшанишинӣ, парҳезгорӣ, тарки дуньё диндорӣ.

Май хӯрдану гирди некӯвон гардидан,
Беҳ з-он, ки ба зарқ зоҳидӣ варзидан.
Гар ошиқу маст дӯзахӣ хоҳад буд,
Пас рӯи биҳишт кас нахоҳад дидан. *Хайём*

Чун ҳусни оқибат на ба риндию зоҳидист,
Он беҳ, ки кори худ ба иноят раҳо кунанд. *Ҳофиз*

**ЗОҲИК** *а.* ضاحک касе, ки бисьёр механдад, хандон; масхарабоз.

Лаби лаъл зоҳик, хами ҷаъд кофир,
Рухи хуб лоеҳ, сари зулф ломеъ. *Манучеҳрӣ*

**ЗОҲИЛ** *а.* ذاهل беларво; ғофил; фаромӯшкор.

Дидаи басират аз мулоҳизаи ин маонӣ ғофил ва зоҳил мабод. *«Таърихи Фаришта»*

Як замон з-ин қибла гар зоҳил шавӣ,
Сухраи ҳар қиблаи ботил шавӣ. *Румӣ*

**ЗОҲИР** I *а.* زاهر тобон, дурахшон, мунаввар.

Он бадри зоҳире, ки муқаддар шуд аз азал
То ҳашр дар манозили давлатмасири ту. *Заҳири Форьёбӣ*

**ЗОҲИР** II *а.* ظاهر 1. ошкор, падидор, равшан, аён, маълум, возеҳ.

Он нури пок зоҳиру шахси ту мазҳар аст,
Бошад миёни зоҳиру мазҳар дуӣ маҳол. *Ҷомӣ*

**зоҳир гардонидан** нишон додан, маълум кардан.

Мулло Хол гўяд: ... Ғалабаи фақр маро бар он дошт, ки худро ба мирй асас зоҳир гардонам. *Аҳмади Дониш*

2. шакл, ҳолати берунй.

Гуфт: Бар зоҳираш айб намебинам ва дар ботинаш ғайб намедонам. *Саъдй*

Зоҳир аз шайху ботин аз шайтон. *Зарбулмасал*

3. берун, хориҷ; **зоҳири...** дар беруни...

... Ва зоҳири Астаробод ҷанги сахт карданд. *«Тарҷимаи Яминй»*

**ба зоҳир танидан** ҳукм кардан аз рўи зоҳир.

Қозиёне, ки ба зоҳир метананд,
Ҳукм бар ашколи зоҳир мекунанд. *Румй*

**ЗОҲИРАН** *а.* ظاهراً аз рўи намуди берунй.

Зоҳиран шўридаву шайдо шудам,
Лек дар ботин ҳамонам, ки будам. *Румй*

Дардмандии мани сўхтаи зору назор
Зоҳиран ҳоҷати тақриру баён ин ҳама нест. *Ҳофиз*

**ЗОҲИРБИН** ظاهربين касе, ки фақат ба шакли берунии ҳар чиз эътибор медиҳад, вале ба ботин, ба мазмунаш кордор нест.

Пеши зоҳирбин чи қалбу чи сара,
Ў чй донад чист андар кавсара. *Румй*

**ЗОҲИРПАРАСТ** ظاهرپرست *ниг.* **зоҳирбин.**

Зоҳиди зоҳирпараст аз ҳоли мо огоҳ нест,
Дар ҳаққи мо ҳар чй гўяд, ҷои ҳеҷ икроҳ нест. *Ҳофиз*

**ЗОҲИРСОЗ** ظاهرساز касе, ки мардумро бо зоҳиркорй фиреб медиҳад; риёкор.

**ЗОҲИРӢ** I زاهرى бўи хуш; гиёҳи хушбўй.

То падид омадат имсол хати ғолиябўй,
Ғолия хира шуду зоҳирию анбар — хор. *«Луғати фурс»*

**ЗОҲИРӢ** II ظاهرى **1.** ошкор, намоён, берунй; **2.** пайрави мазҳабе дар ислом (аҳли суннат), ки фақат зоҳири оятҳои Қуръон ва ҳадисҳоро мўътабар мешуморад.

**ЗОҶ** I زاج занаки навзоида (то ҳафт рўз).

Далере, ки тарсад зи пайкори шер,
Зани зоҷ хонаш, махонаш далер.*

**ЗОҶ** II زاج *ниг.* **зок.**

**ЗОҶИР** *а.* زاجر **1.** манъкунанда, пешгирикунанда, боздоранда; монеи сахт.

Васвиси шайтонй аз ҳавои нафсонй монеъ ва зоҷир меомад. *Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* инсоф, виҷдон.

**ЗУ** I زو *шакли кўтоҳшудаи* **зуд.**

Дасти ў бигрифт се каррат ба аҳд,
К-аллаҳ-аллаҳ зу биё, бинмой ҷаҳд! *Румй*

**ЗУ** II || **ЗӢ** *а.* ذو||ذى соҳиб, доранда, дорои чизе.

**ЗУАФО** *а.* ضعفا *ҷ.* **заиф.**

Зуафои миллату давлатро дар сояи адлу мояи рифъати ў ором дода. *«Калила ва Димна»*

Қасри иқбол ҳар куҷо барпост,
Нардбонам ҳимояти зуафост. *Бедил*

**ЗУАҶНИҲА** *а.* ذواجنحه **1.** он кй бол дорад, болдор; **2.** *д.* фаришта.

Зуаҷниҳа лашкари ҷаноҳат,
Қалби фуқаро бувад сипоҳат. *Салмони Соваҷй*

**ЗУБАА||ЗУБАЪ** *а.* ذوبعه||ذوبع **1.** номи шайтоне (дар хурофот ва афсона); **2.** *маҷ.* шарир, одами бадсиришт.

Зубаони зираки охирзамон
Барфузуда хеш бар пешиниён. *Румй*

**ЗУБДА||ЗУБДАТ** *а.* زبده||زبدة **1.** саршир, қаймоқ; **2.** *маҷ.* беҳтарин қисми ягон чиз, баргузида, яккачин.

Одамон зубдаи офаринишанд. *«Анвори Суҳайлй»*

Ин, ки дар зери пои ту фарш аст,
Мағзи афлоку зубдаи арш аст. *Бедил*

**ЗУБДАТУЛУЛАМО** *а.* زبدةالعلما беҳтарини олимон, сарвари уламо.

**ЗУБОБ** *а.* ذباب магас; пашша.

Зубобвор ба ҳар дар нарафтаму наравам,
В-агар равам зи дари ту, мунофиқам чу зубоб. *Сўзанй*

Баъзе аз бани-одам бар мисоли зубоб бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **зубоби шамшер** дами шамшер.

Салотини рўзгор дар дасти шаётини тотор гирифтор гаштанд ва аъён ва аксари ҳашам тўъмаи зубоби шамшери обдор ... шуданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ЗУБОЛА** I *а.* ذباله пилтаи чароғ, фатилаи чароғ, фатилаи афрўхта; шўъла.

Ин ҳамегуфту зубола(и) нури пок
Аз лабаш мешуд паёпай бар Симок. *Румй*

**ЗУБОЛА** II *а.* زباله хокрўба, ахлот.

**ЗУБОН** زبان *ниг.* **забон** 2.

Бад-ў гуфт, к-эй модари меҳрубон,
Ки бошад зи васфи ту қосир зубон. *Ҷомй*

**ЗУБУЛ** *а.* ذبول пажмурдан, лоғар шудан, хароб шудан; пажмурдагй, лоғарй.

Борҳо хўрдй ту нон дафъи зубул,
Ин ҳамон нон аст, чун гаштй малул?! *Румй*

**ЗУВВОР** *а.* زوار *ҷ.* **зоир** I.

Гарчи қибла якест, Хоқонй,
Раю Хўй дон ду қиблаи зуввор. *Хоқонй*

**ЗУВИДОД** *а.* ذووداد дўстор, дўстдор, дўстй кунанда, дўстдоранда.

Гуфт: Сад хидмат кунам, эй зувидод,
Даст бар ду чашму бар сина ниҳод. *Румй*

**ЗУГОЛ** زگال *ниг.* **зуғол.**

Ба мушкин зугол оташи тираранг
Дарафтод чун акси гавҳар ба санг. *Низомй*

**ЗУД** زود тез, босуръат, даррав.

Зуд бигирад намак дидаи он кас, ки ў
Нону намак хўрду рафт, хону намакдон шикаст. *Салмони Соваҷй*

**ЗӮДГИР** زودگير **1.** зуд гиранда; **2.** *маҷ.* тез масткунанда (оид ба май).

Марди барно з-он шароби зудгир
Дар миёни роҳ меафтад чу пир. *Румӣ*

**ЗУДОЗУД** زودازود ба зудӣ, хеле зуд, хеле босуръат, бо тезию тундӣ.

Шаҳ зи гармӣ сиёсатам фармуд,
Дар халокам макӯш зудозуд. *Низомӣ*

**ЗУДУДАН||ЗИДУДАН||ЗИДОИДАН** زدودن||زدائيدن пок кардан, чизеро аз занг ё чирк тоза кардан.

Яке оина будам хӯрда занг, афтода дар кунҷе,
Ту равшан кардию биздудӣ аз рӯи карам зангам. *Ломеӣ*

**ЗУДХЕЗ** زودخيز **1.** зуд аз ҷояш хезанда; **2.** *маҷ.* навкар, хизматгори ҷусту чолок.

Бифармуд, то хозини зудхез
Кунад пилболо бар ӯ ганҷрез. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* он чӣ зуд ба вуҷуд меояд, тез мерӯяд.

Зудхез асту хушкрез ҳашар,
Зудзой асту зудмир шарар. *Саноӣ*

**ЗУДЬЁБ** زودياب сареъ, тезрав, тунду тез.

Ҳамебуд, то зард гашт офтоб,
Нишаст аз бари бораи зудьёб. *Фирдавсӣ*

**ЗУДҶАНГ** زودجنگ касе, ки тез хашмгин мешавад, тезхашм, тундхӯ.

Зуд рафту дер омад, сабр, эй дил, ёд кун
Он ҳарифи дерсулҳу зудҷанги хешро. *Ҷомӣ*

**ЗУДҶУНБ** زودجنب аз ҷои худ тез ба ҳаракат оварда шаванда; тез ҳаракаткунанда; *муқобили* **дерҷунб.**

**ЗУЗАНАБ||ЗУЗУНОБА** *а.* ذونب||ذوذنابه *нуҷ.* ситораи думдор.

Дар нусха сабт буд, ки чун зузанаб дар бурҷ зоҳир шуд, асари он падидояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗУКАНД||ЗУКАНҶА** زكند||زكنجه косаи сафолини калон.

Мадҳи туро ба ҳазл набурдам ба сар, аз он-к
Нӯшидани раҳиқ наёяд хуш аз зуканд. *Сӯзанӣ*

**ЗУКОМ** *а.* زكام *тиб.* касалие димоғ, ки дар натиҷаи сармохӯрдагӣ ва варами роҳҳои бинӣ пайдо мешавад, тимоғ, тимоқ.

Бад-ин фирқа ҳоранд аҳли калом,
Чу бӯи суман дар машоми зуком. *Шоҳин*

◇ **зуком уммуламроз аст** *зарб.* касалии зуком модари бемориҳост.

**ЗУКОЪ** *а.* ذكاء офтоб, хуршед.

**ЗУКУР** *а.* ذكور *ҷ.* **закар.**

Бирри ту бар тани вазеу шариф,
Меҳри ту дар дили иносу зукур. (1) *Масъуди Саъд*

**ЗУЛ(Л)** *а.* ذل хорӣ; мазаллат.

Он чӣ бо ранҷ ёфтиву ба зул,
Ту ба осонӣ аз гизофа мадеш. *Рӯдакӣ*

Маро то қиёмат нагирад ба дӯст,
Чу бинад, ки дар иззи ман зулли ӯст. *Саъдӣ*

Аъробӣ бар Амирулмӯъминин Алӣ баромад ва хомӯш бинишаст ва зулли фақру фоқа бар ҷабини вай зоҳир буд. *Ҷомӣ*

Зулл аз ниёз хезаду ниёз аз коҳилӣ. *Зарбулмасал*

**ЗУЛАМ** *а.* ظلم *ҷ.* **зулмат.**

Пой кафши худ шиносад дар зулам,
Ҷон тани худ чун надонад, эй санам! *Румӣ*

**ЗУЛБАҲРАЙН** *а.* ذوالبحرين *адш.* шеъре, ки онро дар ду баҳр хондан мумкин аст, мас.:

Баёзи орази ту дар саводи турраи пурхам
Ба сони ғурраи рӯз аст толеъ аз шаби пурчам,

Ин байтро ҳам дар баҳри ҳазаҷи мусаммани солим (мафоилун-мафоилун-мафоилун-мафоилун) ва ҳам дар баҳри муҷтасси мусаммани мақсур (мафоилун-фаилотун-мафоилун-фаилот) хондан мумкин аст.

**ЗУЛБУҲУР** *а.* ذوالبحور *адш.* шеъре, ки онро ба се баҳр ва ё бештар аз он хондан мумкин аст.

**ЗУЛВАФО** *а.* ذوالوفا дорои вафо, вафодор, бовафо.

**ЗУЛВАҶҲАЙН** *а.* ذوالوجهين *адш.* **1.** сухан ва шеъре, ки дорои мадҳу ҳаҷв аст, мас.:

Эй бар сари хубони ҷаҳон-бар сарҳанг,
Пеши даҳанат зарра намояд харчанг. *Унсурӣ*

**2.** сухан ва шеъре, ки панд ва фахр дорад, мас.:

Гирифтам, зи симу зарат чиз нест,
Чу Саъдӣ забони хушат низ нест? *Саъдӣ*

**ЗУЛИФАН** زليفن *ниг.* **залифан.**

**ЗУЛКАРАМ** *а.* ذوالكرم соҳибкарам, соҳиби атову бахшиш.

Ҳин макун ҷалдӣ, бирав, эй зулкарам,
Масҷиди моро макун з-ин муттаҳам. *Румӣ*

**ЗУЛЛ** *а.* ذل *ниг.* **зул(л).**

**ЗУЛЛА||ЗУЛЛАТ** *а.* ظله||ظلت соябон, сояпӯш, айвон.

Чун бути сангин шуморо қибла шуд,
Лаънату кӯрӣ шуморо зулла шуд. *Румӣ*

**ЗУЛЛИСОНАЙН** *а.* ذواللسانين соҳиби ду забон, он ки ду забонро ба хубӣ медонад, махсусан арабӣ ва форсиро.

**ЗУЛМ** *а.* ظلم ситам, ҷабр, озор, беадолатӣ; *муқобили* **адл.**

Малико, агар медонӣ, ки шӯй бар ман зулм кард,... ту ба фазли хеш бибахшой. *«Калила ва Димна»*

Пойдорӣ ба адлу дод бувад,
Зулму шоҳӣ ҷароғу бод бувад. *Авҳадӣ*

Ҳар куҷо зулм рахт афкандаст,
Мамлакатро зи бех баркандаст. *Саноӣ*

**ЗУЛМАН** *а.* ذوالمن **1.** атобахш, неъматдиҳанда; **2.** *кинoя аз* худо.

Чу дар пайдо ниҳонеро бубинӣ,
Бидон, к-омад суи ту фазли зулман. *Носири Хисрав*

**ЗУЛМАТ** *а.* ظلمت торикӣ.

Шабе зулмат чу субҳ аз вай гурезон,
Дар ӯ ҳар кавкабе хуршеди тобон. *Фитрати Зардӯз*

Аз рӯҳ ва ҷисми касиф ғайри зулмат чизе изҳор нашавад. *Аҳмади Дониш*

**ЗУЛМАТОБОД** ظلمت آباد ҷои бисьёр торик; ◇ **(ин) зулматободи пургуфтугӯй** *киноя аз* дуньё, ҷаҳон.

Дар ин зулматободи пургуфтугӯй
Басе золимонанд мазлумрӯй. *Ҷомӣ*

**ЗУЛМАТСАРО** ظلمتسرا: **ин зулматсаро** *киноя аз* ҷаҳон.

Дар ин зулматсаро то кай ба бӯи дӯст биншинем,
Гаҳе ангушт бар дандон, гаҳе сар бар сари зону. *Ҳофиз*

**ЗУЛМАЪНИАЙН** *а.* ذوالمعنيين *адш.* калимае, ки ду маъни мухталиф дорад, мас. калимаи 'бут' дар шеъри зерини Саъдӣ (*муқ.* **таҷнис** *2*):

Талаб карда хубони Чину Чигил,
Чу Саъдӣ вафо аз бути сангдил. *Саъдӣ*

**ЗУЛМИНАН** *а.* ذوالمنن **1.** соҳиби миннатҳо, соҳиби эҳсонҳо; **2.** *киноя аз* худо.

Гар на аз баҳри шуниду гуфти мадҳи ту будӣ,
Одамиро нофаридӣ зулминан гӯшу даҳан. *Сӯзанӣ*

**ЗУЛМКЕШ** ظلم كيش он кӣ пешааш ситам ба мардум аст, ситампеша.

**ЗУЛМОНӢ** ظلمانی **1.** торик.

Инҳо арвоҳ ва аҷсоми мураккаба ва зулмонианд. *Аҳмади Дониш*

**2.** беҳтарин навъи зумуррад.

Зулмонӣ зумуррадест, ки ... адами мусобират бар нор (оташ) аз ҷумлаи сифот ва аломоти ӯст. *«Ҷавоҳирнома»*

**ЗУЛМОТ||ЗУЛУМОТ** *а.* ظلمات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **зулмат; 2.** қисми шимолии торики замин, ки Искандар гӯё ба ҷустуҷӯи оби ҳаёт ба он ҷо рафтааст.

Шунидай, ки Сикандар бирафт то зулумот
Ба чанд меҳнату хӯрд он, ки хӯрд оби ҳаёт. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* ҳар чиз ё ҳар ҷои сиёҳ ва торик.

Ҳар гавҳар, ки Зулқарнайни қалами ӯ аз зулумоти давот берун кашид, дурре буд дар воситаи қилодаи рӯзгор. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

◇ **зулумоти баҳр** шаб.

Субҳдам оби Хизр нӯш аз лаби ҷоми гавҳарӣ,
К-аз зулумоти баҳр ҷаст оинаи сикандарӣ. *Хоқонӣ*

**зулумоти салос** се торикие, ки бачаи ҳанӯз ба дуньё наомада аз сар мегузаронад: торикии шиками модар, торикии раҳим (зеҳдон) ва торикии машима (пардае ки бача ба даруни он ба дуньё меояд).

Мекунад дар табоеи арбаъ
Зулумоти салосро анвор. *Хоқонӣ*

**ЗУЛМПЕША** ظلم پیشه золим, ситамгар.

**ЗУЛОЛ** *а.* زلال ҳар моеи соф.

Тафовут кунад ҳаргиз оби зулол,
Гараш кӯза заррин бувад ё сафол?! *Саъдӣ*

Нест якрангӣ, к-аз ӯ хезад малол,
Бал мисоли моҳию оби зулол. *Румӣ*

**ЗУЛУБОБ** *а.* ذولباب оқил, хирадманд, соҳиби ақл, соҳиби фаҳм.

Пас бифармудаш худо, эй зулубоб!
Чун бипурсидӣ, биё, бишнав ҷавоб. *Румӣ*

**ЗУЛУМОТ** *а.* ظلمات *ниг.* **зулмот.**

**ЗУЛФ** زلف ҳалқаи мӯй, гесӯ.

Зи зулфи бутон бар рухи оташин
Бар оташ ниҳода қазо мушки Чин. *Фирдавсӣ*

Зулфи ӯ фитнаву хат офату хол аст бало,
Оҳ аз он рӯз, ки ин ҳар се диҳад даст ба ҳам. *Соиб*

◇ **зулфи арӯс** номи гулест, ки зулф барин печ мехӯрад; **зулфи дуто** зулфи пурхаму шикан, гесӯи пурпечу тоб.

Ҳар куҷо қиссаи он зулфи дуто мегузарад,
Сухан аввал зи парешонии мо мегузарад. *Исмат*

**зулфи парешон** зулфи пароканда, кокулу мӯи нобофта.

Бурд дил аз дасти ман зулфи парешони ӯ,
Кард сияҳ бахти ман наргиси фаттони ӯ. *Шоҳин*

**зулфи чалипо** зулфи каҷ ва хамида.

Эй зулфи чалипои ту ғоратгари ҷонҳо,
В-эй карда гумони даҳанат рафъи яқинҳо. *Хисрави Деҳлавӣ*

**зулфу хол** *киноя аз* ороишҳои рӯи арӯс дар шаби арусӣ; **зулф бастан** ошиқро фирефта намудани маъшуқ; **зулф чин сохтан** зулфро ороиш додан; **зулф ба хуни касе шикастан** хаёли қатли касе кардан.

Гуфтамаш: Зулф ба хуни кӣ шикастӣ? Гуфто:
Ҳофиз, ин қисса дароз аст, ба Қуръон, ки мапурс! *Ҳофиз*

**ба сари зулф ҳарф задан** бо ноз гап задан, ноз кардан.

**ЗУЛФАТАН** *а.* ذوالفطن *ниг.* **зулфитан.**

**ЗУЛФАҚОР** *а.* ذوالفقار *ниг.* **зулфиқор.**

**ЗУЛФИН** زلفين *ниг.* **зурфин.**

**ЗУЛФИТАН||ЗУЛФАТАН** *а.* ذوالفطن зирак, одами бобасират, басир.

Андар ин уммат набуд масхи бадан,
Лек масхи дил бувад, эй зулфитан! *Румӣ*

**ЗУЛФИҚОР||ЗУЛФАҚОР** *а.* ذوالفقار номи шамшери Алӣ, ки мувофиқи ривоят пайғамбар ба ӯ бахшида будааст.

Хилофи раъи савоб аст, ки Зулфиқори Алӣ дар наём ва забони Саъдӣ дар ком. *Саъдӣ*

Чаҳорӯм, ки он абри дарьёнигор,
Нами ӯ карам, барқи ӯ Зулфиқор. *Ҷомӣ*

**ЗУЛФОШУФТА** زلف آشفته касе, ки зулфаш парешон аст, парешонзулф.

Зулфошуфтаву хайкардаву хандонлабу маст,
Пераҳанчоку ғазалхону суроҳӣ дар даст. *Ҳофиз*

**ЗУЛФЧАВГОН** زلف چوگان каҷзулф.

Ба зулфи чавгон нозаш ҳамекунӣ ту бад-ӯ,
Надидӣ ӯро, он гаҳ, ки зулфчавгон буд. *Рӯдакӣ*

**ЗУЛХУМОР** *а.* ذوالخمار **1.** лақаби як паҳлавони араб, ки ба дасти Алӣ кушта шуда буд; **2.** *киноя аз* одами бақуввати бадкор.

Оламе пур Зулхумор аст аз хумори хоҷагӣ,
Эй дареғо, дар ҷаҳон як Ҳайдари Қаррор ку? *Саноӣ*

Тораки зулхумори бидъатро
Зулфиқори ту лоҷарам бишкофт. *Хоқонӣ*

**ЗУЛЪАКТОФ** *а.* ذوالاکتاف **1.** соҳиби китфҳо, китфвасеъ, тануманд; **2.** лақабе, ки арабҳо ба подшоҳи Эрон Шопури II (310—379) дода буданд.

Аробӣ Зулъактоф кардаш лақаб,
Чу аз мӯҳра бикшод китфи араб. *Фирдавсӣ*

**ЗУЛЪИҚТИДОР** *а.* ذوالاقتدار одами қодир, боиқтидор, бақувват, тавоно.

Иқтидори оламро ... ба вуҷуди мудаббире зулъиқтидор ... ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗУЛҚАВОФӢ** *а.* ذوالقوافی *адш.* шеъре, ки беш аз ду қофия дошта бошад.

**ЗУЛҚАДР** *а.* ذوالقدر соҳиби қадр, дорои ҳурмату виқор, дорои қуввау қудрат.

**ЗУЛҚАРНАЙН||ЗИЛҚАРНАЙН** *а.* ذوالقرنین||ذی‌القرنین **1.** дорои ду шох, душоха; **2.** лақаби Искандари Мақдунӣ.

Баре нохӯрда аз боғи ҷавонӣ,
Чу Зулқарнайн з-оби зиндагонӣ. *Низомӣ*

**ЗУЛҚАЪДА** *а.* ذوالقعده *ниг.* **зилқаъда.**

**ЗУЛҲАЁТАЙН** *а.* ذوالحیاتین дар истилоҳи ҳайвоншиносӣ ҳайвонҳое, ки ҳам дар об ва ҳам дар хушкӣ зиндагонӣ карда метавонанд, мас. 'қурбоққа'.

**ЗУЛҲАҶҶА||ЗИЛҲИҶҶА** *а.* ذوالحجه||ذی‌الحجه моҳи дувоздаҳуми соли қамарии ҳиҷрӣ.

**ЗУЛҶАЛОЛ** *а.* ذوالجلال **1.** дорои ҷалол, соҳиби ҷалол, боҳашамат; азим; **2.** *маҷ.* худо.

Муҳаммадхон шукри зулҷалол ба тақдим расонида, ба вилояти худ муроҷаат намуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЗУЛҶАНОҲ** *а.* ذوالجناح **1.** соҳиби бол, болдор; **2.** *маҷ.* аспи тезрав; аспи афсонавӣ, ки мувофиқи ривояти динӣ Ҳусайн бинни Алӣ дар дашти Карбало бар он савор буд.

**ЗУМРА** *а.* زمره гурӯҳи мардум, тӯда, ҷумла; тоифа; ҷамъият.

Ҳусни бепоёни ӯ чандон ки ошиқ мекушад.
Зумраи дигар ба ишқ аз ғайб сар бармекунад.
*Ҳофиз*

Эшон дар зумраи бандагон хизмат мекунанд.
*«Маҷмаъ-ул-асноб»*

**ЗУМУРРАД||ЗУМУРРУД||ЗУМРУД** *ю.* زمرد санги гаронбаҳои сабзранг.

Ба аҳли фазл ҳаргиз нест дуньёҷӯйиро коре,
Ба чашми ин хасисон аз зумуррад каҳрабо беҳтар.
*Сайидо*

Зумурраду қавари сабз ҳар ду як ранганд, валек з-ин ба нигиндон кашанду з-он ба чувол.
*Зарбулмасал*

**ЗУМУРРАДЛАГАН** زمردلگن: **шамъи зумуррадлаган** *кинояаз* офтоб, ки дар осмони зумуррадранг воқеъ аст.

Чу бинишаст шамъи зумуррадлаган,
Бипӯшид чеҳра арӯси Хутан. *Хоҷу*

**ЗУМУРРУД** زمرد *ниг.* **зумуррад.**

**ЗУННОР** *а.* زنار **1.** риштае, ки дарвешон, зардуштиён ва кашишони насронӣ ба миён мебастаанд, риштае, ки ғайри мусулмонон маҷбур будаанд дар мамлакатҳои исломӣ онро ба камар баста гарданд.

Гар гул набувад насиби мо, хор бас аст,
В-ар нур ба мо намерасад, нор бас аст.
Гар хирқаву хонақоҳу шайхе набувад.
Ноқусу калисиёву зуннор бас аст. *Хайём*

**2.** ришта.

**ЗУНУБ** *а.* ذنوب *ҷ.* **занб.**

Фосиқи бадбахт, не дуньёт хуб,
Не раҳида аз váболу аз зунуб. *Румӣ*

Беҳтар бошад, ки каффораи зунуб бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ЗУР** *а.* زور дурӯғ, гапи беҳуда, сухани ботил.

Шарҳи равза гар дурӯғу зур нест,
Пас чаро чашмат аз он махмур нест? *Румӣ*

... Шояд ки шумо барои нафъи худ гувоҳӣ ба зур диҳед. *Аҳмади Дониш*

**ЗУРАХШ** ذرخش *шакли шеърии* **озурахш.**

Зурахш ар наҳандад ба гоҳи баҳор,
Ҳамоно нагирьяд чунин абр зор. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЗУРОТ** *а.* ظراط боде, ки аз шикам берун меояд.

Ӯ дар ибтидо наҳҳосе буд, дар девони судуру аъён бе даҳшат зуроту ҳубоқ аз ӯ равон.
*«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ЗУРРИЯ||ЗУРРИЯТ** *а.* ذریه||ذریت насл, авлод.

Иблиси лаин бад-ин замин-андар
Зурриятн хеш дид бисьёре. *Носири Хисрав*

**ЗУРРОҲ** *а.* ذراح *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **зарореҳ.**

**ЗУРРӮҲ** *а.* ذروح як навъ ҳашароти болдори заҳрнок, ки дар тибб ба кор бурда мешавад.

**ЗУРУФ** *а.* ظروف *ҷ* **зарф I.**

... Ва чандон нисорҳо ва ҳадьяҳо ва зуруф ва сутур оварда буданд, ки аз ҳадду андоза бигузашт. (1)
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ва боз ходиме мустаид аст, ки назди ҳар олудагӣ зуруфро бар медорад ва боз шуста ва покиза карда оварда мениҳад. (2) *Аҳмади Дониш*

**ЗУРФИН||ЗУЛФИН** زرفین||زلفین ҳалқаи занҷири дар ё сандуқ.

**ЗУРҚ** *а.* زرق найзаи кӯтоҳ, пайкон.

Эй барқи бемурувват, поро шумурда бигзор,
Ҳар хори ин биёбон зурқи бараҳнапоест.*

**ЗУРҚАТ** *а.* زرقت кабудӣ, кабудрангӣ, ранги чашми гурба.

Валидро ба воситаи лавн ва зурқати айн оқири ноқаи Солеҳ механд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЗУФАН||ЗИФАН** *а.* ذوفن||ذيفن соҳиби як фан, коршинос дар соҳае, олим, ориф; *муқ.* **зуфунун.**

Он зуфане, ки то ба кунун ҳеҷ зуфунун
Ҳаргиз бар ӯ ба кор набурдаст ҳеҷ фан. *Фаррухӣ*

Чун хуби кам аз бади фузун беҳ,
Зифан ба ҷаҳон зи зуфунун беҳ. *Низомӣ*

◇ **зуфан бар зуфунун ғолиб аст** *зарб.* дар як фан мутахассис будан беҳ аз ноқис донистани чандин фан аст.

**ЗУФР** *а.* ظفر нохун.

**ЗУФРИН** زفرين *ниг.* **зурфин.**

Масали ман бувад бад-ин-андар
Масали зуфрини оҳани дар. *Унсурӣ*

**ЗУФТ** زفت хасис, мумсик; бахил.

Чу Хисрав Ниётӯсро дид, гуфт,
Ки некӣ наҷӯяд дили марди зуфт. *Фирдавсӣ*

**ЗУФУНУН** *а.* ذوفنون соҳиби фанҳо, соҳиби ҳунарҳо, соҳиби илмҳо ва фазилатҳои бисьёр; *муқ.* **зуфан.**

Шираш махӯрӣ, ки ҷумла хун аст,
Фаннаш мадиҳӣ, ки зуфунун аст. *Шоҳин*

**ЗУХР** *а.* ذخر **1.** захира кардан, пасандоз кардан; **2.** чизи нигоҳ дошташуда, захира.

Ва дар ҳангоми ҷамъ ва зухр мулоҳазаи шиканҷаи мусодара ва инзиҷор нанамуданд. *Аҳмади Дониш*

**ЗУХРУФ** *а.* زخرف **1.** ороста, зебо; чизи зоҳиран ороста; **2.** сухани зебои ороста бо дурӯғ.

**ЗУШ** زوش хашмгин, туршрӯ, зудранҷ.

Бонг кардамт, эй бути симин,
Зуш хондам туро, ки ҳастӣ зуш. *Рӯдакӣ*

**ЗУҒОЛ** زغال ангишт; **зуғоли санг** ангиштсанг; ◇ **зимистон рафту рӯсиёҳӣ ба зуғол монд** *зарб.* сахтию душвориҳои рӯзгор гузашт, аммо шармандагии бадкор монд.

**ЗУҲАЛ** *а.* زحل *нуҷ.* номи дигари сайёраи Кайвон, ки наҳс ҳисоб мешуд.

Аз қаъри гили сиёҳ то авҷи Зуҳал,
Кардам ҳама мушкилоти гетиро ҳал.
Берун ҷастам зи банди ҳар макру ҳиял,
Ҳар банд кушода шуд, магар банди аҷал. *Ибни Сино*

Шаклҳо... дар фалак ва кавокиб афтод ба мизоҷи Зуҳал, ки таъсири он то ҳазор сол бошад, дар харобии ҷаҳон ва зуҳури каср ва нуқсон. *Аҳмади Дониш*

**ЗУҲО** *а.* ضحى **1.** чоштгоҳ, вақти рӯз аз қиёми офтоб то зӯҳр (соатҳои 9—11 рӯз).

Аз қаҳқаҳи қинина чу май з-ӯ фурӯ кунӣ,
Қабки дарӣ биханддад шабгир то зуҳо. *Манучеҳрӣ*

То ҳангоми зуҳо овозае боҳайбат аз олами боло ба гӯши қавми Самуд расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *киноя аз* офтоб, хуршед.

Нурашон ҳайрони ин нур омада,
Чун ситора з-ин зуҳо фонӣ шуда. *Румӣ*

**ЗУҲУЛ** *а.* ذهول фаромӯшӣ, ғофилӣ, ғафлат.

Аз ғалат эмин шаванду аз зуҳул,
Бонги маҳ ғолиб шавад бар бонги ғӯл. *Румӣ*

Ҳаргиз аз вай зуҳуле ва футуре фаҳм накардам. *Ҷомӣ*

**ЗУҲУМАТ** *а.* زهومت бӯи бад.

Чу об андар шамар бисьёр монад,
Зуҳумат гирад аз ороми бисьёр. *Дақиқӣ*

**ЗУҲУР** I *а.* ظهور пайдоиш, ошкоршавӣ, падидоӣ, рӯйдиҳӣ.

Зиҳӣ, ҷамоли ту чун офтоб мазҳари нур,
Зи нури рӯи ту сад офтоб карда зуҳур! *Васифӣ*

Мард... тавба кард, ки пеш аз зуҳури ҳуҷҷате бар амсоли ин кор иқдом нанамояд. *«Калила ва Димна»*

**зуҳур ва бутун** зоҳиршавӣ ва пӯшидашавӣ.

Сайри маротиби зуҳур ва бутун тамошои ҳамин ду хаёли ҳайратэҳром бояд андешид. *Бедил*

**ЗУҲУР** II *а.* ظهور *ҷ.* **заҳр** III.

**ЗУҲҲОД** *а.* زهاد *ҷ.* **зоҳид.**

**ЗУҶОҶ** *а.* زجاج оина, обгина, шиша.

Чаро ҳамешиканӣ, ҷони ман, зи сангдилӣ
Дили заиф, ки бошад ба нозукӣ чу зуҷоҷ?! *Ҳофиз*

**ЗУҶОҶА** زجاجه **1.** шишагӣ, аз шиша; **2.** пиёлаи булӯрӣ.

**ЗУҶОҶӢ** زجاجى шишагӣ, аз шиша; булӯрин.

Асоси тавба, ки дар маҳкамӣ чу санг намуд,
Бибин, ки ҷоми зуҷоҷӣ чӣ турфааш бишкаст. *Ҳофиз*

**зӣ** زی *асоси замони ҳозираи* **зистан.**

**ЗӢ** I ذى *ниг.* **зу** II.

**ЗӢ** II زی ба, сӯй, тараф, ҷониб.

Чу омад ба наздики Арвандрӯд,
Фиристод зӣ рӯдбонон дуруд. *Фирдавсӣ*

Зӣ ҳар кас оини шаҳраш накӯст. *Зарбулмасал*

**ЗӮБИН||ЗӮПИН** زوبين||زوپين найза, найзаи кӯтоҳ.

Ба найза каркаданро баркашад шох,
Ба зӯпин бишканад симурғро пар. *Фаррухӣ*

**ЗӮБИНВАР||ЗӮПИНВАР** زوبين ور||زوپين ور касе, ки найза дорад, найзадор, ҷанговари найзадор.

Сипар баргирифтанд зӯпинварон,
Бикуштанд бо хиштҳои гарон. *Фирдавсӣ*

**ЗӮР** زور қувва, тавоноӣ, қудрат, иқтидор.

Аз сироти мустақими ақл берун рафтаанд,
Зеҳ намегирад ба худ зӯри камони ошиқон. *Соиб*

Рустам бо ҳама зӯру қувват дар чоҳи Шағод афтод... *Аҳмади Дониш*

**зӯр задан** кӯшиш кардан, талош кардан.

Дасташ зи тир дуртар афтад ба хоки роҳ
Он содадил, ки зӯр занад бар камони ман. *Соиб*

**зӯр кардан** забардаст шудан, ғолиб омадан; зулм кардан.

Бар он мӯр гунҷишк ҳам зӯр кард,
Аз ӯ дигаре меъда маъмур кард. *Ҷомӣ*

**зӯр намудан** талош кардан, саъю кӯшиш кардан.

Ҳарчанд зӯр намудам, бод менаймудам ва худ ба ҳар тараф мунҳанӣ ва мунҳариф шуда будам. *Аҳмади Дониш*

**зӯр овардан** а) ҳамлаи густохона кардан, ҷабр кардан; б) ғалаба кардан.

Чун раият кам шуд, иртифои вилоят нуқсон пазируфт ва хазина тиҳӣ монд ва душманон тамаъ карданд ва зӯр оварданд. *Саъдӣ*

**зӯр озмудан** қувваозмоӣ кардан, зӯри худро санҷидан; гуштӣ гирифтан.

Бад-он рӯзгори ҷавонӣ... риёзатҳо кардӣ чун зӯр озмудан. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЗӮРМАНД** زورمند қодир, қавӣ, зӯр, бақувват.

Ҳиммати ориф чу гардад зӯрманд,
Ҳар чӣ хоҳад, офаринад бегазанд. *Ҷомӣ*

Ва пеш аз ту басе диловарони зӯрманд дар ин иродат сафари охират карданд. *Аҳмади Дониш*

**ЗӮРОВАР** زورآور **1.** зӯр, тавоно, қодир; золим, ситамгар.

Подшоҳе к-ӯ раво дорад ситам бар зердаст,
Дӯстдораш рӯзи сахтӣ душмани зӯроварасt. *Саъдӣ*

**2.** паҳлавон, гӯштингир.

Зӯроварони ақолим ҷамъ омаданд. *Саъдӣ*

**ЗӮРОЗМОӢ** زورآزمائی имтиҳон кардани қувват, санҷидани иқтидор.

Ба хок орам ба зӯри panча аз гуфтор ағьёрат,
Агар дар ишқи ту бо ман кунад зӯрозмоиҳо. *Туғрал*

**ЗӮРЬЁБ** زورياب қавӣ, боқувват.

...Ки чун хост кина зи Афросьёб
Ба ранҷи фаровон шаҳи зӯрьёб. *Фирдавсӣ*

**ЗӮҒ** زوغ **1.** дарьё, наҳр, рӯдхона; **2.** зардоб.

Диле, ки пур аз зӯғи ҳиҷрон бувад,
Варо васли маъшуқа дармон бувад. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЗӮҲД** *а.* زهد парҳезгорӣ, порсоӣ, бемайлию беҳавасӣ ба дуньё, тарки дуньё.

Хирқаи зӯҳди маро оби харобот бибурд,
Хонаи ақли маро оташи хумхона бисӯхт. *Ҳофиз*

**ЗӮҲДВАРЗ** زهدورز зоҳид, порсо, парҳезгор; зоҳидтарош.

Ҳар кас аз қассоми фитрат қисмати худ ёфтанд:
Зӯҳдварзон ҷомаи солусу Ҷомӣ ҷомро. *Ҷомӣ*

**ЗӮҲКА** *а.* ضحکه он кӣ мардум бар вай ханданд, масхара, хандахариш.

Рӯт бас зебост, ниле ҳам бикаш,
Зӯҳка бошад нил бар рӯи ҳабаш. *Румӣ*

**ЗӮҲР** *а.* ظهر гармгоҳ, чошт, чоштгоҳ; нисфи аввали рӯз.

**ЗӮҲРА** *а.* زهره **1.** *нуҷ.* сайёраи Ноҳид, ки онро мутрибаи фалак меномиданд ва олиҳаи зебоӣ, суруду рақс ва хушию хурсандӣ мешумурданд.

Зи тори тараб Зӯҳра бигсаст чанг,
Ки бар мутрибон айш аз ӯ гашт танг. *Ҷомӣ*

Духташ, ки миёни халқ шӯҳраст,
Дар ҳусн фузун зи Моҳу Зӯҳраст. *Шоҳин*

**Зӯҳраи заҳро** Зӯҳраи тобону дурахшон.

Нури ҷамоли ӯ Зӯҳраи заҳроро бар гунбази хазро дар ҳайрат андозад. *Авфӣ*

**2.** *киноя аз* зан ё духтари моҳрӯй.

Қ-он Зӯҳраи шабнишини бехоб,
Чун дар ғами дӯст монд бетоб... *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** номи зане, ки Ҳорут ва Морути афсунгар ба вай ошиқ будаанд; *ниг.* **Ҳорут.**

Дилам бо забон дар суханпарварӣ
Чу Ҳоруту Зӯҳра ба афсунгарӣ. *Низомӣ*

◇ **Зӯҳраи чангӣ** Зӯҳраи чангнавоз; **лаъби Зӯҳраи чангӣ** *киноя аз* хушию хурсандӣ.

Биёвар май, ки натвон шуд зи макри осмон эмин
Ба лаъби Зӯҳраи чангиву Мирриxи силаҳшӯраш. *Ҳофиз*

**ЗӮҲРАЗИНАТ** زهره‌زينت он кӣ зинат ва зебоию дурахшиши ӯ монанди сайёраи Зӯҳра аст.

Моҳталъат, меҳрдавлат, зӯҳразинат, тезфаҳм,
Муштариахлоқу баҳромофату кайвондамор. *Унсурӣ*

**ЗӮҲРАТАБИАТ||ЗӮҲРАТАБЪ** زهره‌طبيعت||زهره‌طبع хушхулқ, шод, хушҳол.

Ва ҷамъе аз духтарони моҳталъати зӯҳратабиат дар он буданд, ки худро барои булъаҷабӣ меоростанд. *Аҳмади Дониш*

**ЗӮҲРАХАД(Д)** زهره‌خد хушрӯй, зебо.

Хоҷае буду мар-ӯро духтаре
Зӯҳрахадде, маҳрухе, симинбаре. *Румӣ*

Нигорини симинбари сарвқад,
Ҳумоюни маҳпайкари зӯҳрахад. *Хоҷу*

**ЗӮҲРАҶАБИН** زهره‌جبين хушрӯ, зебо.

Ҳавои мутриби гулчеҳра кун, ки гесуи чанг
Ба дасти зӯҳраҷабинон аҷаб диловез аст. *Ҷомӣ*

# И

**И** ҳарфи даҳӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Ҳарфи «и» дар аввали калимаҳое навишта мешавад, ки онҳо дар алифбои арабии тоҷикӣ бо алифи касрдор ё айни касрдор ва гоҳо алифу ёй сар мешаванд, мас. 'ибдоъ—ابداع', 'ибрат—عبرت', 'изо—ايذا'; дар миёни калимаҳо ба ҷои каср (аломати касра, мас. 'эътимод—اعتماد') ва ҳарфи ёй (ёи маъруф, мас. 'кабир—كبير').

**ИБАҚ** ابيک *ниг.* **эбак.**

**ИБАР** I *а.* عبر *ҷ.* **ибрат.**

З-ин насақ ғамхорагони бехабар
Панд медоданд ӯро аз ибар. *Румӣ*

**ИБАР** II *а.* عبر *ҷ.* **абрат.**

Дӣ ҳамегуфтам оҳ, к-аз раҳи чашм
Дили ман нимкуштаи ибар аст. *Хоқонӣ*

**ИБДО** *а.* ابدا **1.** шурӯъ, оғоз; сар кардан; **2.** ошкор кардан; **3.** эҷод, ба вуҷуд овардан.

Аксари муштағилон... камол дар шағабу ҷидол

донанд ва ниҳояти таҳқиқ — ироди муғолата ё ибдои шаке шуморанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИБДОЛ** *а.* ابدال бадалкунӣ, ивазкунӣ, чизеро ба ҷои чизи дигар гузоштан.

**ИБДОЪ** *а.* ابداع чизи нав ва тоза пайдо кардан, эҷод кардан, ба вуҷуд овардан.

...Дар бадви фитрати уло ҳақоиқи анвоъро аз матолеи ибдоъ бармеоварад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ибдоъ кардан** (*ё* **намудан**) ба вуҷуд овардан, эҷод кардани чизи нав.

Ин тоза сухан, ки кардам ибдоъ,
Дар рӯи замин равон бибинам. *Хоқонӣ*

Агар касе хоҳад, ки мисли ин иморат ибдоъ намояд, баъд аз сарфи сад ҳазор бор ҳазор динор дар муддати дусад сол ба саъйи устодони чобукдаст ба итмом нарасад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИБИЛ** *а.* ابل шутур; шутурон.

Гуфтам бигирьям, то ибил чун хар фурӯ монад ба гил,
В-ин низ натвонам, ки дил бо корвонам меравад. *Саъдӣ*

Муҳаққиқ ҳамон бинад андар ибил,
Ки дар хубруёни Чину Чигил. *Саъдӣ*

**ИБКО** *а.* ابكاء ба гирья андохтан, гирьён(и)дан.

**ИБЛИС** *а.* ابليس шайтон, азозил, аҳриман.

Иблис ба сурати марди холигар пеши Заҳҳок омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мар-иблисро дид шахсе ба хоб,
Ба қомат санавбар, ба рӯ офтоб... *Саъдӣ*

Чу иблис дар кимиё устод,
Ба пешаш парасторваш истод. *Савдо*

**ИБЛИСФАН** ابليس‌فن касе, ки монанди шайтон ҳилагар ва иғвогар аст, фиребгар, маккор.

Гӯянд: Дар хилофа валиаҳди одамем,
Машнав хилофишон, ки ҷуз иблисфан наянд. *Хоқонӣ*

**ИБЛОҒ** *а.* ابلاغ хабар додан, огоҳ кардан, расондани паём ба касе.

Бар гули равзаи иблоғ, ки ҳаст
Гули ин боғ зи рӯяш варақе,
Нест з-авроқи чаман мурғонро
Ба ҷуз авсофи ҷамолаш сабақе. *Ҷомӣ*

**ИБН** *а.* ابن писар.

Хориҷ аз ихтилофи рӯзу шаб аст,
Вақтро гоҳ ибну гоҳ аб аст. *Ҷомӣ*

◇ **ибни ирс** (ابن عرس) росу, мири мушон; муши хурмо; **ибни сабил** (*инчунин* **ибнуссабил**) роҳгузар, роҳгузар дар биёбон, мусофир; мусофири бечиз ва аз молу мулки худ ҷудомонда; **ибни саҳоб** борон; **ибни субҳ** офтоб, хуршед.

**ИБНУЛВАҚТ** *а.* ابن الوقت касе, ки на аз рӯи ақида ва маслаки муайян балки аз рӯи талаботи вақту рӯз рафтор мекунад; созишкор, мувосокор, замонасоз.

Сӯфӣ ибнулвақт бошад, эй рафиқ.
Нест «фардо» гуфтан аз шарти тариқ. *Румӣ*

Бахти ибнулвақтро ҳеч аз саодат баҳра нест,
Моҳи вақту соат аз Ақраб намеояд бурун. *Мӯҳсини Таъсир*

**ИБНУЛЛАБУН** *а.* ابن اللبون тифли ширхор, кӯдаки ширмак.

Сабри шир андар миёни фарсу хун
Кард ӯро ноиши ибнуллабун. *Румӣ*

**ИБНУЛЪИНАБ** *а.* ابن العنب *киноя аз* шароб.

**ИБНУЛҒАРАЗ** *а.* ابن الغرض соҳиби ғараз, касе, ки аз рӯи ғараз кор мекунад.

З-ин дарди саре чанд, ки ибнулғаразанд,
Бигрез, ки ҷавҳари ҷунунро аразанд. *Бедил*

**ИБНУССАБИЛ** *а.* ابن السبيل *ниг.* **ибн (ибни сабил).**

Шунидам, ки як ҳафта ибнуссабил
Наёмад ба меҳмонсарои Халил. *Саъдӣ*

**ИБО** *а.* ابا худдорӣ кардан, имтиноъ варзидан, аз коре худдорӣ кардан; худдорӣ, сарпечӣ; **ибо кардан** (*ё* **намудан**) сарпечӣ кардан, аз коре бозистодан, худдорӣ намудан.

Ва амир Булфазл боз ибо кард ва сар дарнаёвард. *«Таърихи Систон»*

Чун акобир ва аъёни он ҷо дар ҳисори Моён буданд, [Ғозон] фармуд то берун оянд; ибо намуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Нафси саркаш аз итьён бад-он ибо ва имтиноъ мекунад. *Аҳмади Дониш*

**ИБОД** *а.* عباد *ҷамъ* 1. *ҷ.* **абд;** 2. *маҷ.* одамон, мардум, халқ.

Ва ибоду билодро дидам, ки пеши он шуаб хузӯъ ва хушӯъ менамуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИБОДАТ** *а.* عبادت парастиши худо; иҷрои вазифаҳои фарзшудаи (ҳатмии) динӣ.

Бурдам ба Каъба узри гуноҳи худ аз дарат,
Кардам ибодатеву гунаҳкортар шудам. *Мушфиқӣ*

Ибодат ба ҷуз хидмати халқ нест,
Ба тасбеҳу саҷҷодаву далқ нест. *Саъдӣ*

**ИБОДОТ** *а.* عبادات *ҷ.* **ибодат.**

**ИБОРА||ИБОРАТ** *а.* عباره||عبارت 1. баён, ифода; далолат ба маънои чизе.

Амрози нафсонӣ, ки ибарати он ахлоқи разила аст, ба ҳузури табиб мӯҳтоҷтар аст. *Авфӣ*

**иборат кардан** баён кардан, ишорат кардан, далолат ба чизе намудан.

Ва забон аз он сурат иборат ҳамекунад. *Ибни Сино*

2. сухан, калом; ифода, тарзи ҷумлабандӣ.

Зинҳор аз он ибораи ширини дилфиреб,
Гӯӣ, ки пистаи ту сухан дар шакар гирифт. *Ҳофиз*

Таълифи ин китоб ба арабӣ буд ба иборати балиғ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ИБОРАТГАРӢ** عبارت‌گرى *ниг.* **иборатороӣ.**

**ИБОРАТОРОӢ** عبارت‌آرائى бо суханҳои тантананок ва такаллуфомез гап задан ё навиштан.

Пайдост, ки шаън ва сифати кутуби таворих аз ибораторой ва шеърпаймой набудааст. *«Таърихи Табарӣ»*

**ИБОРОТ** *а.* عبارات *ҷ.* **ибора||иборат.**

Фаръҳо ҷумла истиоротанд,
Нақши рангинии иборотанд. (1) *Бедил*

[Хоҷу] дар таъйини алфоз ва таҳсини иборот ҷаҳде балиғ дорад. (2) *Ҷомӣ*

**ИБОҲА||ИБОҲАТ** *а.* اباحه||اباحت ҳалол донистан, ҷоиз шумурдан, раво донистан; худсарӣ; ихтиёр ва озодии том.

...К-ин ибоҳат з-ин ҷамоат фош шуд,
Рухсати ҳар мардуми қаллош шуд. *Румӣ*

Рибқан тоат аз гардан бардошта халиулъизор дар мартаъи ибоҳат мечаранд. *Ҷомӣ*

**ИБРАТ** *а.* عبرت натиҷа ва сабақе, ки одамон аз мушоҳида ва мулоҳизаи аҳволи дигарон мегиранд; панд, намуна, дарси ҳаёт, ба эътибор гирифтани таҷрибаи зиндагии дигарон.

Туро адабе балиғ фармоям, чунон ки дигаронро ибрат бувад. *Авфӣ*

То чашм ба ибрат накушодаст касе,
Гардан ба итоат наниҳодаст касе. *Бедил*

Бозкушой, эй нигор, чашм ба ибрат,
То-т накӯбад фалак ба гунаи кӯбин.
*Хуҷастаи Сарахсӣ*

**ибрат гирифтан** сабақ гирифтан, панд омӯхтан.

Ибрате гир, андар он каҳ кун нигоҳ,
Барги худ арза макун, эй кам зи коҳ! *Румӣ*

**ИБРИЗ** *а.* ابريز тиллои холис.

Бад-ин фасоҳату ин илми шоирӣ, ки туроcт,
Макӯш хира, ки ибриз гардию иксир. *Ғазоирӣ*

Шеъри ту бояд ба обрез дарандохт,
Гар бувад аз мушк, гар набишта ба ибриз. *Сӯзанӣ*

**ИБРИҚ** *а.* ابريق *зарфи ҷунбаку дастадор барои об ё май,* кӯзача; офтоба; зарфи майнӯшӣ.

Ибриқи маи маро шикастӣ, раббӣ,
Бар ман дари айшро бибастӣ, раббӣ,
Бар хок бирехтӣ маи нобн маро,
Хокам ба даҳан, магар ту мастӣ, раббӣ?! *Хайём*

Дузди бетафвиқ ибриқе бардошт, ки ба таҳорат меравам, ва ӯ худ ба ғорат мерафт. *Саъдӣ*

Гуфтам, ки назди ман ибриқе чармӣ аст, агар қабул намоӣ, беҳтар бошад. *«Таърихи Фариштa»*

**ИБРО** *а.* ابراء **1.** аз гуноҳ пок кардан, сафед кардан гунаҳкорро.

Даст дар зайли отифати Олтунтоши ҳоҷиб зада, аз уқуқи писар ибро ва табарро намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** аз беморӣ халос кардан, шифо кардан; **иброи** *касе* **кардан** касеро шифо додан, беҳ кардан, аз беморӣ халос кардан.

Гар *най* ҳамкор бо некон, зи ҳамномӣ чӣ суд?
Як Масеҳ иброи акмаҳ карду дигар аъвар аст.
*Ҷомӣ*

**3.** адо кардан, бахшидани қарз; сарфи назар кардан аз қарз; **иброи зимма(т)** адои ӯҳда, иҷрои вазифа ва адо кардани қарз.

Ба сухан нагузошт, то иброи зиммати хеш кунад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИБРОЗ** *а.* ابراز ошкор кардан, зоҳир кардан, нишон додан.

Баъд аз субути гуноҳ ба ибрози мактуби Садриддин... ӯро бараҳна карда, гирди хонаҳо баровардаанд ва ба ёсо расонидаанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИБРОМ** *а.* ابرام исрор, истодагарӣ.

Азбас ибром, ки бинамудам, ҳуҷҷобро фармуд, то маро пеши ӯ бигузоранд. *Авфӣ*

Гар зи суд аст ин ҳама ибром,
Кашам аз дида равғани бодом. *Бедил*

**иброми** *касе* **намудан** малӯл кардан, безор кардан, ба сутӯҳ овардан касеро, исрор варзидан, пофишорӣ намудан.

Бас, нагӯям шаммае аз шарҳи шавқи худ аз он-к
Дарди сар бошад намудан беш аз ин иброми дӯст.
*Ҳофиз*

**ибром овардан** безор кардан, ба сутӯҳ овардан ва исрор варзидан.

Андар ин маҷлис Муиззӣ гарчи дорад инбисот,
Шарм дорад гоҳ-гоҳ, азбаски ибром оварад.
*Муиззӣ*

Агар зан қабул накунад ва ибром орад, он гоҳ ба талоқаш бигӯяд. *Аҳмади Дониш*

**ИБРОНӢ** *а.* عبرانى **1.** яҳудӣ.

Сиддиқро хабар шуд, ки он ҷавонони ибронӣ омадаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

... Ки шуд фориғ зи ҳар нангею номе,
Дилаш мафтуни ибронӣ ғуломе. *Ҷомӣ*

**2.** забони ибрӣ; забони қадими яҳудӣ.

Чи аз хуршедпайкар хушнавоён,
Ба ибронию сурьёнисароён... *Ҷомӣ*

**ИБРӢ** *а.* عبرى **1.** яҳудӣ.

Иноне рахши фиръавн аз кафи хеш
Гирифту хатти ибрӣ монда дар пеш.
*Бадрии Кашмирӣ*

**забони ибрӣ** забони яҳудӣ.

Мурғони забонгирифта як сар боз,
Бикшода забони румию ибрӣ. *Манучеҳрӣ*

Зоҳид марде буд аз банӣ-Исроил ва забони ибрӣ некӯ донисти. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** забони яҳудӣ; забони қадими яҳудӣ.

Ба ибрӣ гуфт бо он даҳ бародар,
Ки аз савдо шуморо чист дар сар? *Нозим*

**ИБСОР** *а.* ابصار дидан, мушоҳида кардан, нигоҳ кардан ба чизе.

**ИБТИДО** *а.* ابتدا оғоз, аввал, шурӯъ, аввали ҳар кор ва ҳар чиз; *муқобили* **интиҳо.**

Ва нисбати Гаршосб андар ибтидои ин китоб бозгуфтаем. *«Таърихи Систон»*

З-ибтидо шӯри интиҳо бишнав,
Нақши по бин, садои по бишнав. *Бедил*

**ибтидо кардан** (*ё* **намудан**) сар кардан, оғоз кардан.

Ҳодӣ, ки бахри нокаи Салмо ҳудо кунад,
Бояд зи шарҳи фокаи мо ибтидо кунад. *Ҷомӣ*

**таклиф ба ибтидо кардан** ба шурӯи коре таклиф кардан, махсусан ҳангоми таомхӯрӣ, даромадан ба ҷое ва ғ.

Хусусан мардуми тарокимаро таклифест маъқулу мақбул, ки баъди саломи ҷавобу мусофаҳа икроман якдигарро таклиф ба ибтидо менамоянд. *Савдо*

**ИБТИДОЪ** *а.* ابتداع чизи нав ба вуҷуд овардан, ихтироъ кардан.

**ИБТИЁЪ** *а.* ابتياع **1.** харидуфурӯш; харидан, харидорӣ кардан; харид.

Аҳмад, ки дар вакти ибтиёи матоъ ҳар васла ки ба даҳ динор харида буд, ба се болиш нуқра муҳайё кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ибтиёъ кардан** (*ё* **намудан**) харидан; **2.** пул дода мол харидан; мол дода пул гирифтан, ба даст даровардани чизе.

Сараш бурида, пӯсташ баркандам, ба шаҳр оварда маблағи шаст танга ибтиёъ намудам.
*Аҳмади Дониш*

**ИБТИЗОЛ** *а.* ابتذال **1.** сарфшавӣ, аз бисёр кор фармудан кӯҳна шудан; фарсудагӣ.

Ибтизоли боғи имкон ранги гардидан надошт,
Ҳар гуле, к-имсол омад дар назар, порина буд.
*Бедил*

**2.** беэътиборӣ, беқадрӣ, хорӣ.

Бо нӯш неш бошаду бо иззат ибтизол.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИБТИКОР** *а.* ابتكار чиз ё кори наверо баҷо овардан, навигарӣ даровардан; ташаббус, шурӯъ намудан ба чизе, ки пеш аз ин касе ба он даст назадааст.

**ИБТИЛО** *а.* ابتلا **1.** мубталоӣ, дучоршавӣ, гирифторӣ ба бало, мусибат.

Дар зулумоти ибтило сабр куну макун ибо,
Қ-оби ҳаёт Хизрро дар зулумот мерасад.
*Шамси Табрезӣ*

Бо худ гуфтам, ки вақти меҳнату ибтило расид.
*Ҷомӣ*

Ибтило ранҷест, к-он раҳм оварад,
Аҳмақӣ ранҷест, к-он захм оварад. *Румӣ*

**2.** озмоиш, имтиҳон.

То наёмӯзем ин сеҳр аз фалон
Аз барои ибтилою имтиҳон. *Румӣ*

**ибтило кардан** озмоиш кардан, имтиҳон кардан.

Офтобӣ, номи ту машҳуру фош,
Чӣ зиён аст, ар бикардам ибтилош? *Румӣ*

**ИБТИЛОЪ** *а.* ابتلاع ба гулӯ фурӯ бурдан, балъидан; **ибтилоъ кардан** фурӯ бурдан, балъидан.

Машҳур аст, ки моҳӣ дар дарьё моҳии дигарро ибтилоъ мекунад. *Авфӣ*

Дар вай маъдани қалъ бисёр бошад ва дар он морон бошанд, ки ҳар як говмеше ибтилоъ кунад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИБТИНО** *а.* ابتنا **1.** бино кардан; **2.** асос ниҳодан бар чизе, такья кардан бар чизе.

Қамоли ақли амалӣ истинботи орои куллия аст дар фазоилу разоили аъмол бар ваҷҳи ибтино бар машҳурот. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИБТИСОМ** *а.* ابتسام **1.** табассум, лабханд; **2.** *маҷ.* шукуфтан.

**ИБТИШОР** *а.* ابتشار хурсандӣ, шодмонӣ, хушҳолӣ; хурсанд ва хушҳол шудан.

Эй басо дар гӯр хуфта хоквор,
Беҳ зи сад зинда ба нафъу ибтишор. *Румӣ*

**ИБТИҒО** *а.* ابتغا талаб, дархост, хоҳиш; ҷустуҷӯ, кофтуков; талаб кардан, хоҳиш кардан; ҷустуҷӯ кардан.

Илмашон василаи ибтиғои мурод аст.
*Аҳмади Дониш*

**ИБТИҲОЛ** *а.* ابتهال зорӣ, илтиҷо, дуову зорӣ; зорӣ кардан.

Чун чунин шуд, ибтиҳол оғоз кун,
Нолаву тасбеҳу рӯза соз кун! *Румӣ*

Сурати воқеаро маъруз дошт ва забон ба ибтиҳол ва тазарруъ кушод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИБТИҲОҶ** *а.* ابتهاج шодӣ, хурсандӣ, масаррат.

Аз маснавиш рӯҳи Низомӣ дар ибтиҳоҷ,
В-аз фарду қитъа Ибни Ямин мадҳгустараш.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ибтиҳоҷ намудан** шоду хурсанд шудан.

Салом додам, ҷавоб дод ва ибтиҳоҷ намуд. *Авфӣ*

Обоқохон ... чун ӯро бидид, аз пушти асп бардошт ва бар пеши зини аспи хеш нишонд ва ба дидори ӯ ибтиҳоҷ менамуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИБТО** *а.* (ابطا(ء таъхир, сустӣ, таъхир кардан, даранг кардан, дар коре сустӣ кардан.

**ИБТОЛ** *а.* ابطال маҳв, лағв; бекор кардан, ботил кардан.

Дар ибтоли давлати ман саъйҳо намудӣ. *Авфӣ*

Афросиёб... дар ибтоли маолими илм он чӣ ғояти ҷаҳд буд, ба иқомат расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИБЪОД** *а.* ابعاد дуркунӣ, дур кардан.

**ИБҒОЗ** *а.* ابغاض кина варзидан, хусумат доштан.

**ИБҚО** *а.* (ابقا(ء **1.** зинда ва боқӣ гузоштан; **2.** тараҳҳум намудан; **ибқо кардан** *бар касе* раҳм кардан, тараҳҳум кардан.

Ҳар киро аз эшон бигирифтӣ, бикуштӣ ва ибқо накардӣ. *Авфӣ*

Бар зану мард, пиру ҷавон ва музнибу тоиб ибқо накарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИБҲОМ** I *а.* ابهام **1.** сухан ва каломе, ки маъноящ норавшан ва шубҳанок аст; норавшанӣ, номафҳумӣ, пӯшидагӣ; пӯшида сухан гуфтан.

Амсоли ин мушкилотро ҳал намуда, дар уқдаи ибҳому эҳмол намонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *адш.* дар як ҷо оварда шудани калимаҳое, ки эҳтимоли маънои зидди якдигар дорад, яъне ҳам мадҳ асту ҳам мазаммат, чунон ки дар байти зерин:

Эй хоҷа, зиё шавад зи рӯи ту зулам,
Бо талъати ту сур намояд мотам.
*«Фарҳанги Амид»*

**ИБҲОМ** II *а.* ابهام ангушти калон, сарангушт.

**ИВАЗ** *а.* عوض он чӣ ба ҷои дигаре меояд, бадал.

Умри талафшударо чӣ иваз ва ин савдои бесудро чӣ ғараз? «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Бӯса аз лаъли туам дар ивази ҷон афтод,
Буд ин кола гарон, шукр, ки арзон афтод. *Шоҳин*

Чизе, ки иваз дорад, гила надорад. *Зарбулмасал*

**иваз бурдан** чизеро ба бадали чизе бурдан.

Аз Бағдод ҳар сол омиле алоҳида биёмадӣ ва ҳар чӣ хироҷи Бухоро будӣ, *аз ин ҷома иваз бурдӣ.* «*Таърихи Наршахӣ*»

**иваз додан** (**ё кардан**) бадал кардан, ба таври мубодила чизеро додан.

Ва эшонро гилемҳо иваз доданд ва ба кашоварзӣ машғулашон карданд. «*Таърихи Наршахӣ*»

**иваз овардан** чизеро ба ҷои чизе овардан.

Нишонад ба ҷои суман хорро,
Зи афсунгар орад иваз морро. *Ҷомӣ*

**ИВАҶ** *а.* عوج хамидагӣ, печидагӣ, каҷӣ.

Нест ҳарфе дар ӯ масун зи иваҷ,
Чун алиф, балки кофваш ҳама каҷ. *Ҷомӣ*

**ИВОР**||**АВОР**||**УВОР** *а.* عوار айб, нуқсон.

**ИД** *а.* عيد ҷашн, рӯзи ҷашн, рӯзи муайяни шодӣ барои хотираи ягон воқеаи бузурги хурсандиовар.

Ид шуд, омад ба рақс аз ҷӯши май дасторхо,
Соғари хуршед гул кард аз сари кӯҳсорҳо. *Сайидо*

Ид асту мавсими гулу ёрон дар интизор,
Соқӣ, ба рӯи шоҳ бубин моҳу май биёр! *Ҳофиз*

**иди азҳо** *ниг.* иди **қурбон.**

Яке аз нудамои ҳазрати подшоҳ... гуфт: Ман ӯро иди азҳо дар Басра дидам, маълум шуд, ки ҳоҷӣ нест. *Саъдӣ*

Он ҷо иди азҳо кард ва ба сӯи Балх омад. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**иди наврӯз** иди соли нав, ки мутобики соли шамсӣ дар аввали фарвардин дар Осиёи Миёна, Эрон, Афғонистон ва ғ. барпо мекунанд; **иди наҳр** *ниг.* **иди қурбон.**

Ман пор назди Каъба расондам саломи шоҳ
Айёми иди наҳр, ки будам муҷовираш. *Хоқонӣ*

**иди сиём** иди рамазон, иди фитр.

Соқӣ, биёр бода, ки иди сиём шуд,
Он маҳ, ки буд монеи риндӣ, тамом шуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**иди фитр** идест, ки мусулмонон баъд аз тамом шудани моҳи рамазон дар аввали моҳи шаввол мегиранд.

Иди азҳо расму оини Халили Озар аст,
Иди фитр андар шариат суннати пайғамбар аст.
*Муиззӣ*

**иди қурбон** а) иди дини мусулмонон, ки дар рӯзи 10-уми моҳи зилҳиҷҷаи ҳар сол барпо мешавад; б) маросими ҳаҷгузории ҳоҷиён, ки дар он гӯсфанд ва ё шутур қурбон мекунанд.

Иди қурбон шуд, биё ошиқкушӣ буньёд кун,
Дардмандонро ба марги нав муборакбод кун!
*Ҳилолӣ*

**ид гузордан** ҷашн барпо кардан ва гузарондан.

Гар як маҳи пайваста ба душворӣ будӣ,
Як сол дамодам ба хушӣ ид гузорӣ. *Фаррухӣ*

**ИДБЕР** ادبير *имолаи* **идбор.**

Не падар аз нусхи Канъон сер шуд,
Не даме дар гӯши он идбер шуд. *Румӣ*

**ИДБОР** *а.* ادبار бадбахтӣ, бахтбаргаштагӣ, тирабахтӣ; *муқобили* **иқбол** 2.

Иқболи ҷаҳон бигзарад, идбор намонад,
Охир аламу айши гулу хор намонад. *Бедил*

Хунрезии қизилбошон гарди ғаму андӯҳ ба дасти идбор мерехт. *Восифӣ*

Доғи ишқи ту ба рухсораи дил холи ман аст,
Аз ту идбор гар ояд ба ман, иқболи ман аст. *Шоҳин*

**ИДГОҲ**||**ИДГАҲ** عيدگاه||عيدگه маҳалли ид, ҷой ва макони идгузаронӣ.

Ҳамешуд зи хоби саҳар хоста
Паи идгаҳ рафтан ороста. *Ҷомӣ*

**ИДДАДОРӢ** عدهدارى риоя кардани муддати иддат.

Умре ба либоси сӯгворӣ
Биншаст ба расми иддадорӣ. *Ҷомӣ*

**ИДДАО** ادعا *аслаш* **иддио.**

**ИДДАТ** *а.* عدت *д.* муддати муайяне, яъне чор моҳу даҳ рӯз, ки дар он зани талоқшуда ё шавҳармурда аз нав шавҳар карда наметавонад ва барои зани ҳомила то зоиданаш ва барои зани ғайри ҳомила ин муддат ба эътибор гирифта мешавад.

Чун муддати иддат баромад, ақди никоҳаш бастанд бо ҷавоне тунди туршрӯи тиҳидасти бадхӯй.
*Саъдӣ*

Аз барои риояти қавоиди шариат чандон таҳаммул бояд кард, ки айёми иддат бигузарад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ИДДИО** *а.* ادعا даъво кардан, муддаӣ шудан.

**ИДДИХОР** *а.* ادخار захира кардан, пасандоз кардан, ғундошта мондан.

Дар иддихори маҳомид ба падари худ иқтидо кард.
*Авфӣ*

Деҳқон гуфт: ... Ғалати маҳз буд, ки дар иддихор [-и зар] саъй кардам. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Ҳиммати эшон бар иктисоби маошу иддихори моюҳтоҷ мақсур бошад. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИДЛ** *а.* عدل **1.** монанд ва мисли чизе, ки дар вазну микдор яксон бошад; **2.** як халта бор аз ду халтаи бори шутур.

**ИДМОН** *а.* ادمان **1.** ба таври доимӣ кардани коре.

Ба воситаи идмони шароб сӯулмизоҷӣ торӣ гашт [Ғозонро]. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Малик Фахриддин... халоиқро аз шурби хамр манъ мефармуд, ва Рабеӣ бар идмони хамр иқдом менамуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *маҷ.* машқ, варзиш; машқ кардан, варзиш кардан.

Рафтани тири шоҳ бар суми гӯр
Ҳаст з-идмон, на аз зиёдии зӯр. *Низомӣ*

**ИДОД** *а.* عداد шумор, шумора, адад; **дар идоди...** дар шумори..., дар қатори...

... Зако ва суръати фаҳм ва назоири он дар идоди анвои мундариҷа дар тахти ҷинси ҳикмат адд кардаанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИДОМ** *а.* ادام он чӣ бо нон хӯрда мешавад, мас. панир, равған ва ғ., нонхӯриш.

**ИДОМА||ИДОМАТ** *а.* ادامه||ادامت давом додан, давом кунондан; давом.

**ИДОНА** عيدانه идӣ, тӯҳфаи идӣ.

Ид омаду ид омад, ёре, ки рамид, омад,
Идона фаровон шуд, то бод, чунин бодо!
*Шамси Табрезӣ*

**ИДОЪ** *а.* ايداع амонатгузорӣ, чизеро дар пеши касе ба амонат супурдан.

**ИДРОК** *а.* ادراک дарьёфтан, дарк кардан, фаҳмидан, фаҳмиш; ақл, шуур, хуш.

Ақлро равшан шавад моҳийяти ҳуснат, агар
Пардаи ҳайрат бибандад дидаи идрокро. *Ҷомӣ*

Ҳилолӣ, аз даҳану қоматаш ҳикоят кун,
Ки ин аломати идроку табъи мавзун аст. *Ҳилолӣ*

Бурд ҳушамро хаёли ҷилваи мастонааш,
Нашъаи май чун баланд афтад, барад идрокро.
*Сайидо*

**идрок кардан** дарьёфтан; дарк кардан, фаҳмидан.

Ба қадри биниши худ, ҳар касе кунад идрок.
*Зарбулмасал*

◇ **идроки иртифоот** расидан ва пухтани ғаллаву дона ва ҳосилоти дигар.

Ҳанӯз вақти идроки иртифоот набуд. *Авфӣ*

**ИДРОР** I *а.* ادرار маош, мавоҷиб, рӯзина; рӯзгузоронӣ.

Маро дар Низомийя идрор буд,
Шабу рӯз талқину такрор буд. *Саъдӣ*

Ва ба ҳар ҳол марсум ва идрор ва мансаб ва шуғл аз эшон дареғ надорад. *Аҳмади Дониш*

**идрори қалам** музди қалам, ҳаққи қалам.

Марсум тамаъ мадору ташриф мапӯш,
Идрори қалам барнеҳу инъом маҳӯр.
*Убайди Зоконӣ*

**ИДРОР** II *а.* ادرار бавл, шош.

**ИДРОРНОМА** ادرارنامه номае, ки шоҳон ва амирон барои таъин кардани маош ба касе медоданд.

Ин ташрифу идрорнома ба дасти Маъруфӣ ба Марв фиристод. *Низомии Арӯзӣ*

**ИДРОРОТ** *а.* ادرارات ҷ. **идрор** I.

[Ғозонхон] ҷамоати содот ва аимма ва машоихро ... идророт ва садақот дод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИДРОҶ** *а.* ادراج дарҷ, дарҷ кардан.

Идроҷи чандин ҳикамн азиз ... муяссар нашавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИДУН** ايدون *ниг.* **эдун.**

**ИДХОЛ** *а.* ادخال дохил кардан, ба дарун даровардан.

**ИДҒОМ** *а.* ادغام **1.** дарҳам кардан, даровардани чизе ба чизе; **2.** *грам.* ассимиляция, мас. 'ашшамс' ба ҷои 'ал-шамс'.

То ҳамза идғом оварад,
Дар ҳарф ишмом оварад. *Ломеӣ*

**ИЁБ** *а.* اياب бозгашт, баргашт, бозгаштан, баргаштан.

Дарҳамаш орад чу соя дар иёб,
Тӯли соя чист пеши офтоб?! *Румӣ*

Дар иёб он шоҳ бар расми қадим
Қосиди дарвеш шуд ӯ з-он рақим. *Румӣ*

**ИЁДАТ** *а.* عيادت ба дидани бемор рафтан, касалбинӣ, воҳӯрӣ бо бемор ва ҳолпурсии он.

Саид бемор гашт, хотун ба иёдати ӯ даромад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ба ранҷурие мубтало шудам, яке аз асҳоб ба иёдати ман омад. *Авфӣ*

Хумори ишқи ту дишаб дар андарунам буд,
Куҷост вақти иёдат, чӣ ҷои вақти дуост? *Ҳофиз*

**иёдат кардан** барои дидани бемор рафтан, касалбинӣ, ҳолпурсии бемор кардан.

Иёдат мекунӣ бемори худро,
Маро ин орзу бемор кардаст. *Ҷомӣ*

**ИЁЗ** *а.* عياذ паноҳ; паноҳ бурдан.

**ИЁЛ** *а.* عيال оила, хонавода; зан; фарзанд, аҳли хонадон.

Эй гирифтору пойбанди иёл,
Дигар осудагӣ мабанд хиёл. *Саъдӣ*

Ҳама бо иёл аз Макка берун омаданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИЁЛАТ** *а.* ايالت **1.** ҳукмронӣ, идоракунӣ; сиёсат; нигаҳдошт; идора кардан.

Иёлати он беша ба қабзаи тасарруфи ӯ бозгузорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Тоҳир ибни Ҳусайнро ба иёлати он мамлакат бояд фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** қисмати васеи як мамлакат, ки чандин вилоятро дар бар мегирад.

**ИЁН** *а.* عيان *ниг.* **аён.**

**ИЁР** *а.* عيار *ниг.* **аёр** II.

**ИЁРДА** ايارده *ниг.* **аёрда.**

**ИЗАД** ايزد *ниг.* **эзид.**

**ИЗАДПАРАСТ** ايزدپرست *ниг.* **эзидпараст.**

**ИЗАДШИНОС** ايزدشناس *ниг.* **эзидшинос.**

**ИЗАДӢ** ايزدى *ниг.* **эзидӣ.**

**ИЗАМ||УЗМ** *а.* عظم бузургӣ, калонӣ, бузургии қадр, олиқадрӣ.

Хилоф уфтод ҳукаморо, то саодати изам ҳосил ояд. *Насириддини Тӯсӣ*

Узми ҷуссааш чандон ки масоҳати ин гирдоб ... аз ҳаракат ва фурӯ рафтан отил мемонад.
*Аҳмади Дониш*

**ИЗДИВОҶ** I *а.* ازدواج зану шӯӣ шудан, шавҳар кардан ва ё зан гирифтан, ҷуфт гирифтан.

Аз қабилае, ки куфви мо тавонад буд, каримаеро дар силки издивоҷи ту кашам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Яке аз аҳиббо ... издивоҷ меҷуст. *Аҳмади Дониш*

**ИЗДИВОҶ** II *а.* ازدواج *адш.* навъе аз таҷниси мукаррар, ки дар охири мисраъ ё байт ду калимаи шаклан яку

мазмунан мухталиф пай дар пай оварда мешавад, чунон ки дар байти зерин:

Эй зи лаъли оташинат дар дили гулнор нор,
Ғайри дил бурдан надорӣ, эй бути маккор, кор.
*Салмони Соваҷӣ*

**ИЗДИЁД** *а.* ازدياد зиёдшавӣ, бисьёршавӣ, афзоиш.

То муддати панҷоҳ рӯз ин сел дар издиёд буд, он гоҳ рӯй ба инҳитот ниҳод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ин маънӣ мӯҷиби издиёди ваҳшат шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗДИҲОМ** *а.* ازدحام 1. анбӯҳӣ, ҷамъомади мардумон дар як ҷо, фароҳам омадани одамон ва ғ. ба таври зич, тӯдаи анбӯҳи бетартиб.

Овозаи издиҳоми лашкар дар ҳазрати халифа ба дуру наздик ва турку тоҷик бирасад ва дар қасд фотир шаванд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба бозори гандумфурӯшон гирой,
Ки ин ҷавфурӯш асту гандумнамой.
На аз муштарӣ, к-издиҳоми магас
Ба як ҳафта рӯяш надидаст кас. *Саъдӣ*

Бидида издиҳоми халқ он ҷо,
Таваққуф кард бо қалби тавоно. *Бадрӣ*

2. ҳуҷум, ҳангомаву ҳуҷум, ба таври анбӯҳ ва бетартиб зер карда омадани анбӯҳи халқ.

Ғолиб ҳиммати эшон ба мӯъзамоти умури мамлакат мутааллиқ бошад ва таҳаммули издиҳоми авом накунанд. *Саъдӣ*

Аз фарти бенизомӣ ва издиҳом боз одамони ғайр тадохул меёфтанд. *Аҳмади Дониш*

**ИЗЗ** *а.* عز иззат, эҳтиром, шараф; азиз ва арҷманд шудан.

Амир Исмоил гуфт: Ё амир, савоб он аст, ки зуд ба мақарри иззи хеш бозгардӣ, пеш аз он ки ин хабар он ҷо расад ва раият бишӯранд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бипурс, ҳар чӣ надонӣ, ки зулли пурсидан
Далели роҳи ту бошад ба иззи доноӣ. *Саъдӣ*

Иззе, ки он зи фазл набошад, ҳанӯз зул,
Фахре, ки он зи фазл набошад, ҳанӯз ор.*

**ИЗЗАТ** *а.* عزت бузургӣ, арҷмандӣ; азиз будан, соҳиби эҳтиром будан.

Ҳакиме, ки бо ҷуҳҳол дарафтад, бояд ки таваққӯи иззат надорад. *Саъдӣ*

Офтоби тобонам, иззатам зи хориҳост,
Ҷо дар осмон дорам, рӯй бар замин дорам.
*Мулҳами Бухороӣ*

Иззати ҳар кас ба дасти он кас аст.
*Зарбулмасал*

**ИЗЗАТПИСАНД** عزت‌پسند риоя кунандаи иззат ва ҳурмати касе.

Иззатписанди халқ ба хорӣ намерасад,
Бо ҳар кӣ дар замона бувад, неккхоҳ шав. *Нозим*

**ИЗЗИХОР** *а.* اذخار *ниг.* **иддихор.**

Дар ҷамъу иззихор саъй ва ҳирс манамой!
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗЛОЛ** I *а.* اذلال хору залил пиндоштан касеро, хор доштан касеро.

Гуфт: Баъди иззат ин излол чист?
Гуфт: Он дод асту инат доварист. *Румӣ*

Хоразмшоҳро дар либоси никол ва излол ба Ҷурҷония расониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗЛОЛ** II *а.* ازلال лағзондан, лағжондан.

**ИЗЛОЛ** III *а.* اضلال гумроҳкунӣ, аз роҳи рост ва дуруст берун бурдан.

Ҷирҷис ... пурсид, ки ғарази ту аз излоли мардум чист? *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗМЕҲЛОЛ** *а.* اضمحلال аз ҳам пошида шудан; нест шудан, нобуд шудан; аз байн рафтан; нобудӣ.

**ИЗМОН** *а.* ازمان кӯҳна шудан, дерина шудан.

**ИЗМОР** *а.* اضمار 1. дар замир нигоҳ доштан, дар дил пинҳон кардан; 2. пӯшида сухан гуфтан, бо киноя ва маҷоз гап задан.

Чанд аз ин алфозу измору маҷоз
Сӯз хоҳам, сӯз, бо он сӯз соз! *Румӣ*

**ИЗН** *а.* اذن иҷозат, рухсат.

Шунидам ошиқеро буд мастӣ,
Аз он ҷо хост изни бутпарастӣ. *Низомӣ*

**изн додан** иҷозат додан, рухсат додан.

Дарбонон аҳли маҷлисро изни духул медиҳанд.
*Аҳмади Дониш*

**изн хостан** иҷозат хостан, рухсат талабидан.

Бигуфто: Изн хоҳӣ ҷуст аз ман,
Чӣ беҳтар қӯрро аз чашми равшан. *Ҷомӣ*

**ИЗО** I *а.* اذا вақте ки, ҳангоме ки, чун (дар ҷумлаҳои арабӣ).

**ИЗО** II *а.* اذا‖ايذا ранҷ, азоб, озор; ранҷ додан, азоб додан, озурдан.

Зоғ гуфт: Ба ақли худ руҷӯъ кун ва некӯ биандеш, ки маро дар изои ту чӣ фоида ва аз хӯрдани ту чӣ серӣ бувад. *«Калила ва Димна»*

Дар изову уқубати... вай муболағаи тамом ба ҷой меоварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дафъ кун ҳар изо, ки аз ҳар сӯй
Сӯи он чашми равшан орад рӯй. *Ҷомӣ*

**ИЗО** III *а.* ازا муқобил, рӯ ба рӯ, баробар; **ба изои...** дар баробари ..., дар ивази ...

Ҳикмат дар асл луғати мавзӯъ аст ба изои ростгуфторӣ ва дурусткирдорӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИЗОА‖ИЗОАТ** I *а.* اذاعة‖اذاعت паҳн кардан, шоеъ гардонидан, ошкор кардан.

**ИЗОАТ** II *а.* اضائة‖اضائت равшан кардан, рӯшноӣ додан; нур, рӯшноӣ.

Дор-ул-амони Кирмон ба анвори маъдалат ва имтинони хисрави соҳибқирон изоат ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗОАТ** III *а.* اضاعت зоеъ гардонидан, нобуд кардан.

Лашкарҳои осмон аз ӯ метарсанд ва изоати аҳли дунъё аз ӯст. *«Равзат-ус-сафо»*

Маълум нест, ки мӯҷиби тағофул аз муқтазаёти тариқаи иттиҳод аст ё таҳошӣ аз изоати бизоати коғаз ва мидод. *«Илми симиё»*

**ИЗОБАТ** *а.* اذابت гудозиш, гудохтан, об кардан.

**ИЗОДА** *а.* عضاده *киг.* узода.

**ИЗОДОТ** *а.* عضادات *киг.* узодот.

**ИЗОЛА||ИЗОЛАТ** *а.* ازاله||ازالت зоилгардонӣ, дафъ кардан, маҳв кардан.

Дар боби изолаи шаъри пои муборакаш машварат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар изолаи мараз аз чанд амри мухолифи мизоҷи мариз манъ мекунад. *Аҳмади Дониш*

**изолаи низоъ** барҳам додани ҷанҷол.

**ИЗОМ** I *а.* عظام *ҷ.* азм II.

Ман банда чунон кӯфтаи ҳодиса будам,
Гуфтӣ, ки изомам зи лагадкӯб руфот аст. *Анварӣ*

Шунидам, ки рӯзе замине бикофт,
Изоми занахдони пӯсида ёфт. *Саъдӣ*

Пурсид, ки агар ба ғайр аз мушоҳадаи изоми руфот муҳимме бошад, ба ӯ намой. *«Равзат-ус-сафо»*

**изоми рамим** устухонҳои пӯсида.

Ҷисме, ки назди дидаю таҳқиқ рӯҳ буд,
Имрӯз дар миёни изоми рамим шуд. *Савдо*

**ИЗОМ** II *а.* عظام *ҷ.* азим.

**ИЗОН** ایزان номи рӯзи сиюми ҳар моҳи шамсӣ.

Шабонгоҳи изони хурдодмоҳ
Суви осиё рафт наздики шоҳ. *Фирдавсӣ*

**ИЗОР** I *а.* ازار **1.** рӯймол, саргирак, порчаи матои катонӣ, ки ба сар мепӯшанд.

... Ба рӯзи офтоби гарм изоре баста буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Гуфт: Чӣ бар сар кашидӣ аз изор?
Гуфт: Кардам он ридои ту химор. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* парда.

Ҳама токҳо буд баста изор,
Зи хаззу самур аз дари шаҳрьёр. *Фирдавсӣ*

**3.** либоси таг, зерҷома.

Ридову изор аз гиё бофта,
Амома ба фарқ аз гиё тофта ... *Ҷомӣ*

**4.** шалвор.

**ИЗОР** II *а.* عذار он қисми лаҷом, ки ба сари асп гузаронида мешавад, афсор.

Ҳамон ҷомаву гавҳари шоҳвор,
Ҳамон аспи тозӣ ба заррин изор ... *Фирдавсӣ*

**ИЗОР** III||**УЗОР** *а.* عذار рухсор, гуна.

Дили оламе бисӯзӣ, чу изор барфурӯзӣ,
Ту аз ин чӣ суд дорӣ, ки намекунӣ мудоро? *Ҳофиз*

**ИЗОФА||ИЗОФАТ** *а.* اضافه||اضافت **1.** афзоиш, афзудан, зиёд кардан.

... Ва ӯро [Золро] дар изофати адлу ишоати эҳсон ... васиятҳо намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** нисбат, нисбат додан чизеро ба чизе ё касе.

Ва дигар он бувад, ки изофати эшон ҳар ду яке бувад. *Ибни Сино*

Изофати ҷиноят ба қасди ман бошад. *Авфӣ*

**ба изофат** ба нисбат, аз рӯи нисбат.

Хайр ду навъ аст: яке мутлақ ва яке ба изофат. *Насириддини Тӯсӣ*

Бо қадди ту зебо набувад сарв ба нисбат,
Бо рӯи ту некӯ набувад маҳ ба изофат. *Саъдӣ*

**3.** *грам.* ҳамроҳ кардани муайяншаванда бо муайянкунанда ба воситаи бандаки «и», мас. китоби нав, хонаи кӯҳна.

**ИЗОҲАТ** *а.* ازاحت дур кардан, берун кардан, рондан, бартараф кардан.

Ҳар чанд атиббои ҳозиқ дар истифроғот саъй ва ҷаҳд намуданд, чун даври ҳаёт ба нуқтаи вафот расида буд, аз изоҳати он иллат оҷиз омаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИЗРОР** *а.* اضرار **1.** зарар ва зиён расонидан, газанд расонидан.

Агар подшоҳ аҳли ғаразро аз ифсоду изрор манъ нафармояд, бештари аркони давлатро манкубу махзул созад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

... Ҳадисе ривоят кард, ки муштамил буд бар наҳӣ аз изо ва изрори эшон. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* ба болои зани аввалӣ зани дуюм гирифтан ва бо ин ба зани аввал озор ва зарар расондан.

**ИЗТИРОБ** *а.* اضطراب ҳаяҷони сахт, беқарорӣ ва ошуфтагӣ.

Изтиробе бар дил муставлӣ шуд. *Авфӣ*

Тапидани дили ман рӯзи ҳаҷр донӣ, чист?
Барои дидани рӯи ту изтироб кунад. *Ҳилолӣ*

Ба изтироби тамом сӯи хона равон шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИЗТИРОМ** *а.* اضطرام афрӯхта шудан, забона задани оташ.

**ИЗТИРОР** *а.* اضطرار дармондан; беихтиёрӣ, дармондагӣ, тангдастӣ, парешонӣ.

Теғаш чи мӯъҷизест, ки аз тоби захми ӯ
Кӯҳ аз фазаъ биноладу дарьё зи изтирор. *Убайди Зоконӣ*

Маъзурам дор, агар нагуфтам
Дар ҳолати изтирор «бархез!» *Шамси Табрезӣ*

Бештар мардуми Табрез аз роҳи изтирор сафар ихтиёр карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ба изтирор** хоҳу нохоҳ, ноилоҷ, ба таври иҷбор.

Овард ба изтирорам аввал ба вуҷуд,
Ҷуз ҳайратам аз вуҷуд чизе нафузуд;
Рафтем ба икроҳу надонем чӣ буд
З-ин омадану мондану рафтан мақсуд?! *Хайём*

**ИЗЪОН** *а.* اذعان мутеъшавӣ, гардан ниҳодан, фармонбардорӣ кардан; эътирофкунӣ.

Акобиру ашроф ва руусу аъён ба қадами мутоваат ва изъон аз шаҳр берун омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба ҳар чӣ фармон диҳад, камари инқиёд ва изъон бар миёни ҷон бандӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗЪОФ** *а.* اضعاف дучанд гардонидан.

Маҷмӯи мултамасот ба рақами инҷоҳ ва изъоф марқум гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЗЪОҶ** *а.* ازعاج аз ҷо баркандан; берун кардан, ҷудо кардан.

Қобус ду ҳазор мард аз гурдони шоҳи ҷаҳон ба мудофиати ӯ [Мунтасир] фиристод, то ӯро аз он ҳудуд изъоҷ карданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Ӯро аз миёни халқ изъоҷ кард ва ба деҳе фиристод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИЗҒӢ** اظغی номи ҳарфи бистӯми алифбои арабии тоҷикӣ ظ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 900 баробар аст.

**ИЗҲОР** *а.* اظهار зоҳир кардан, ошкор кардан; фаҳмондан; баён.

Ҳарорати офтоб он ҷо амали худ ба изҳор расонад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҷоми ҷаҳоннамост замири мунири дӯст,
Изҳори эҳтиёҷ худ он ҷо чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

Ба арзи султон расонд, ки чандин амалдор шуд ва чандин ба воситаи ҳунар ва изҳори он мавоҷиб гирифт. *Аҳмади Дониш*

**изҳор кардан** ошкор кардан.

Ҳоли дил медонад он шӯху тағофул мекунад,
Ин сазои он кӣ сирри ишқро изҳор кард. *Ҳилолӣ*

**ИЗҲОРГАҲ** اظهارگه ҷои зоҳиршавӣ, ҷои ошкоркунӣ ё ошкоршавӣ.

Махфӣ, ғараз аз ӯст, ки изҳоргаҳи мост,
Мақсуд зи пайдоиши ин кавну макон чист? *Махфӣ*

**ИКДИШ** *т.* اکدش *ниг.* **акдиш.**

**ИКЛИЛ** *а.* اکلیل **1.** тоҷ, афсар.

Сухан ронам аз фарру фарҳанги ӯ,
Барафрӯзам иклилу авранги ӯ. *Низомӣ*

**2.** *нуҷ.* номи манзили ҳафтдаҳӯм аз манзилҳои Моҳ ва он иборат аз се ситораест, ки ба шакли мусаллас ба сурати тоҷ бар пешонии Ақраб тасвир мешавад.

Фалакро зи Иклил бар хайма тоҷ
Зада моҳ бар панҷара тахти оҷ. *Ҳоҷу*

**ИКМОЛ** *а.* اکمال комил намудан, пурра ва мукаммал кардан; такмилдиҳӣ, пурракунӣ.

Таҷвиди вуҷуд ва икмоли ҷавҳарат муфаввaз ба раъй ва машият ва тадбири ӯ... *Насириддини Тӯсӣ*

**ИКРОМ** *а.* اکرام иззат ва эҳтиром намудан; навозиш кардан, лутфу марҳамат ва бахшиш намудан, иззат кардан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.

Абдус ба фармони мо бар асари вай биёмад ва ӯро бидид ва зиёдати икроми мо ба вай расонид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**икром кардан (ё намудан)** мӯҳтарам доштан, лутфу марҳамат ва бахшиш намудан.

Ва чун об хостам, маро ҷуллоб доданд ва дар ҳаққи ман анвои эъзоз ва икром намуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Писанд омадаш ҳусни гуфтори мард,
Ба назди худаш ҳонду икром кард. *Саъдӣ*

**ИКРОМАН** *а.* اکراماً аз рӯи иззат, эҳтироман, бо иззат ва лутфу марҳамат.

**ИКРОҲ** *а.* اکراه **1.** кароҳат, нафрат; бемайлӣ, нописандӣ, норозигӣ.

Чун бувад икроҳ бо чандин хушӣ (хашӣ),
Ки ту дар исьён ҳаме доман кашӣ? *Румӣ*

Зоҳиди зоҳирпараст аз ҳоли мо огоҳ нест,
Дар ҳақи мо ҳар чӣ гӯяд, ҷои ҳеҷ икроҳ нест. *Ҳофиз*

Зи бӯи пераҳан икроҳ дорад,
Ҳавои шуста гозургоҳ дорад. *Нозим*

**2.** касеро ба зӯр ба коре маҷбур кардан, ҷабран ба коре водор кардан.

Ӯро бар бутлони мазҳабаш икроҳ карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бо ин ҳама бояд, ки ҳеҷ касеро бар қабули амале икроҳ нафармоянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИКСИР** *а.* اکسیر **1.** кимиё, ҷавҳари афсонавиест, ки гӯё ба воситаи он мисро ба тилло табдил додан мумкин будааст.

[Арғунхон] дар санъати иксир рағбате тамом дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Сурху зарди ин ҷаҳонро ҳоҷати иксир нест,
Инқилоби ранг дорад гардиши айёмҳо. *Туғрал*

**2.** *маҷ.* доруи бисьёр фоиданок; ◇ **иксири ранг** доруи рангбахш; *киноя аз* май, шароб.

Бидеҳ ба дасти ман иксири ранг, эй соқӣ,
Ки ҳамчу барги хазондида аст рухсорам. *Соиб*

**ИКСИРГАР** اکسیرگر касе, ки бо кимиёгарӣ машғул аст, кимиёгар.

Чу дар кӯраи марди иксиргар
Фурӯ бурда оҳан бароварда зар. *Низомӣ*

**ИКСОР** *а.* اکثار зиёд кардан, афзудан, зиёдаравӣ дар гап задан, навиштан ва ғ.

Назараш ба марде афтод, ки намози бисьёр мегузорд, бо худ гуфт, ки шиа дар намоз иксор мекунад. *«Равзат-ус-сафо»*

Хомаи анбариншамома аз иксору татвил... наандешид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИКСУН||АКСУН** اکسون як навъ шоҳии сиёҳранг, порчаи абрешимини сиёҳранг.

Атласу иксуни Маҷнун пӯст аст,
Пӯст пӯшад ҳар кӣ лайлидӯст аст. *Низомӣ*

Ҳунар аст он, ки кӯҳан хирқаи пашмин зи бараш
Ба дар оранду дар ӯ атласу иксун пӯшанд. *Ҷомӣ*

Дар тариқи ишқ оини ману Маҷнун якест,
Ошиқонро хоку сангу бистари иксун якест. *Махфӣ*

**ИКТИСОБ** *а.* اکتساب касб кардан, ҳосил кардан, ба даст даровардан; фароҳам овардан.

Ва онҳо касоне бошанд, ки қодир бар иктисоби қути явмия нестанд. *Аҳмади Дониш*

Ҳар мансабе, к-аз Осафу Ҷам ёдгор монд,
Бозуи ту ба тeғу қалам иктисоб кард. *Убайди Зоконӣ*

Ҳар гоҳ, ки ҳаракати нафси нотиқа ба эътидол бошаду шавқи ӯ ба иктисоби маорифи яқиния бувад, аз он ҳаракат илм ҳосил шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИКТИФО** *а.* اكتفا қаноат кардан, қонеъ шудан, басанда шумурдан; **иктифо кардан** қаноат кардан ба чизе, қонеъ шудан ба чизе, басанда шумурдан чизеро.

Аз дӯстон таваққӯи мо тарки душманист,
Мо қонеъем, гар ба ҳамин иктифо кунанд.
*Мӯҳсини Таъсир*

Захми даҳони шиква намоён намешавад,
Мардум ба қадри ҳоҷат агар иктифо кунанд. *Соиб*

Ва аз дуньё ба қадри ҳоҷат ва зарур иктифо кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ИКТИШОФ** *а.* اكتشاف ошкор шудан, кашф шудан, маълум шудан; ошкор кардан, кашф кардан, ёфтан; таҳқиқ кардан.

Аз анвои тасарруфот мутамаккин бувад, то бар иктишофи анвои улум қодир бувад.
*Насириддини Тӯсӣ*

**ИКТИҲОЛ** *а.* اكتحال ба чашм сурма кашидан.

**ИКФО** *а.* اكفاء 1. хамонидан, каҷ кардан; 2. *адш.* яке аз айбҳои қофия, мас. қофия бастани «сипоҳ» бо «сабоҳ» (سپاه—صباح) ва «шаҳр» бо «баҳр» (شهر—بحر), ки дар алифбои арабӣ калимаҳои «сипоҳ» ва «шаҳр» бо ҳои ҳавваз, аммо «сабоҳ» ва «баҳр» бо ҳои ҳуттӣ навишта мешавад.

**ИЛАЛ** *а.* علل *ҷ.* **илла||иллат.**

Шароб дар тан илал падид орад. (2) *Авфӣ*

**ИЛАЛ-ОН** *а.* الى الآن *то кунун, то ҳол;* акнун.

Муборакшоҳ... Сикриро, ки илал-он ба Фатҳпур иштиҳор дорад, ба малик Тӯҳфа ҳавола кард.
*«Таърихи Фаришта»*

**ИЛЗОМ** *а.* الزام 1. лозим гардонидан, кореро ба касе воҷиб гардондан, касеро ба коре маҷбур кардан.

Илзом кардам, то се ҳазор динор бидод. *Авфӣ*

2. маломат, тӯҳмат, таъна.

Ҷаври маъшуқ чунон нест, ки илзоми рақиб,
Гӯй абрест, ки аз пеши қамар менаравад. *Саъдӣ*

3. дар мубоҳиса мағлуб, қонил ва мулзам кардан касеро.

Зиҳӣ ҳозир, зиҳӣ ботин, зиҳӣ нозир, зиҳӣ зоҳир,
Зиҳӣ илзоми ҳар мункир, чу ӯ бурҳони ман бошад.
*Шамси Табрезӣ*

Агар ман ӯро илзом кунам, дини ӯ ботил аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **илзоми кунҷи** сабр худро ба сабру тоқат водор кардан.

Ҳам руқъа дӯхтан беҳу илзоми кунҷи сабр,
Қ-аз баҳри ҷома руқъа бари хоҷагон набишт.
*Саъдӣ*

**ИЛИ(Й)Я** *а.* علية олӣ, баландмартаба.

Қазои вилояти Зиёуддин яке аз маносиби илия маҳсуб мегардад. *Садри Зиё*

**ИЛК** *а.* علك шилми дарахт, самғ, сақич.

Сафрои маро суд надорад нилко,
Дарди сари ман куҷо нишонад илко;
Савганд хӯрам ба ҳар чӣ дорам милко,
Қ-аз ишқи ту бигдохтаам чун килко.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**ИЛЛА||ИЛЛАТ** *а.* علة||علت 1. сабаб, боис, ваҷҳ.

Ба иллати ин мутолаба касе ба эшон таъаллуқ насозад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва ман ҳам ба иллаи навкарӣ дар он ҷо ҳозир будам. *Аҳмади Дониш*

2. беморӣ, касалӣ, дард.

[Рӯбоҳ] ба шер гуфт:... Чаро ин иллатро муолиҷа нафармоӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

Иллат биравад, валек одат наравад. *Зарбулмасал*

3. нуқсон, айб; ◇ **ҳарфҳои иллат** *грам.* ҳарфҳои алиф-ҳамза (ا), вов (و) ва ёй (ی), ки дар забони арабӣ ҳарфҳои суст ном доранд ва дар баъзе мавридҳо партофта мешаванд.

Ҳарфи иллат ном кардaнд вов, алифу ёйро,
Ҳар киро дарде расад, ночор гӯяд войро.*

**ИЛЛАТГИН** علتگين касалманд, нотоб.

... Ки ёри иллатгини ту дилзаиф бувад,
На аз қаранфул судаш бувад, на аз ҷуллоб.
*Муиззӣ*

**ИЛЛИЙИН||ИЛЛИЙЮН** *а.* عليين||عليون *д.* баландтарин дараҷаи биҳишт (эмпирей).

**ИЛЛО** *а.* الا ғайр аз, ба ҷуз, магар, магар ин ки...

Қадри ҳуснат Ҷомии соҳибназар донисту бас,
Қимати гавҳар касе нашносад, илло ҷавҳарӣ. *Ҷомӣ*

То намози ид дарьёбӣ, марав з-ин дар, Камол,
Идгоҳи ошиқон чун нест, илло кӯи дӯст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Аз ҷинси ҳаёт ва наботот гиёҳе мавҷуд набуд, илло ҷавоҳири обдор аз лаълу беҷодаву зумуррад.
*Аҳмади Дониш*

**ИЛЛОК** الاک шакли кӯтоҳшудаи илло ки.

Мурғону моҳӣ дар ватан осудаанд,
Бар ман ҷаҳони марду зан бахшудаанд, иллок ту.
*Хоқонӣ*

**ИЛМ** *а.* علم 1. маҷмӯи маълумоти оид ба ягон соҳа, фан, дониш, маърифат.

Илм чандон ки бештар хонӣ,
Чун амал дар ту нест, нодонӣ. *Саъдӣ*

Илм, к-аз аъмол нишонеш нест,
Қолбуде дораду ҷонеш нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

Илм дорӣ, зи кас мадор дареғ,
Дар дили ташнагон бибор чу меғ. *Авҳадӣ*

Илм дар сина, на дар сафина. *Зарбулмасал*

**илми абдон** илми баданҳо, илми тиб.

Табибе ҳозиқ... дар илми абдон маҳорате тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**илми адаб** илми филология, ки асосан аз 12 қисм иборат буд: илми луғат, илми сарф, илми иштиқоқ, илми наҳв, илми маонӣ, илми баён, илми арӯз, илми қофия, илми расмулхат, илми бадеъ (санҷиш, дониш ва санъати шеър), илми иншои наср, илми таворих; **илми адвор** илми мусиқӣ; **илми арӯз** илми доир ба назария ва қоидаҳои вазни шеър; **илми ахлоқ** илме,

ки бо мақсади тарбияти инсон аз атвор ва афъоли писандида баҳс мекунад; **илми барин** илми мофавқи табиат, илми моварои табиат, метафизика.

Шояд ки андар ҷисме бувад ва шояд ки васфи ақлӣ бувад, он илм илми барин аст. *Ибни Сино*

**илми баҳс** мантиқ ва диалектика; **илми бекор** илме, ки ба кор бурда намешавад, илме ки аз он истифода бурда намешавад, илми беамал.

Илми бокор судманд бувад,
Илми бекор пойбанд бувад. *Саноӣ*

**илми буньа** (*ё* **биньа**) физиология; **илми зунун** идрок ва фаҳмиш аз рӯи шакку шубҳа; бо роҳи шак ва шубҳа расидан ба ҳақиқати чизҳо.

Як хилофе не миёни ин уюн,
Он чунон ки ҳаст дар *илми зунун*. *Румӣ*

**илми истифо** илми қонуну қоидаҳои ҳисобдорӣ дар замони қадим; **илми калом** илмест, ки масъалаҳои нақлиро бо далелҳои ақлӣ собит кардан мехоҳад, худошиносӣ, илми эътиқодот, теология.

Чи таҳзибу ҳикмат, чи илми калом,
Зи ҳар як варо буд ҳаззи тамом. *Шоҳин*

**илми каф** *ниг.* **илми яд;**

**илми кимиё** а) илми схоластикии асримиёнагӣ, ки бо ҷустуҷӯи иксир ном ҷавҳари мавҳум, ки гӯё мис ва ғайраро ба тилло мубаддал мекардааст, машғул мешуданд; б) химия; **илми ладуннӣ** *д.* илму дониши худодод, ки гӯё аз ғайри таълими устод ва кӯшишу ҳаракати шахс аз ғайб ҳосил мешудааст.

Пари фаришта магасрони ман шавад, чу ниҳанд
Зи хони илми ладуннӣ чу Хизр моҳазарам. *Ҷомӣ*

**илми лисон** забоншиносӣ; **илми луғат** луғатшиносӣ; **илми манозир ва мароё** оптика; *муқ.* **илми шуоъ; илми мантиқ** логика; **илми манқул** ҳар илме аз улуми нақлӣ, ки ба нақлу ривоятҳо асос ёфтааст.

Дар илми маъқул ва манқул ва фурӯъ ва усул аз суханони вай бисьёр ривоятҳо кардаанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**илми маодин** маъданшиносӣ, минералогия; **илми маонӣ** илме, ки аз илми баён (ташбеҳ, маҷозу истиора, киноя), илми бадеъ (санъатҳои бадеӣ) ва умуман аз фасоҳату балоғати сухан баҳс мекунад; **илми масоҳа(т)** илми заминпаймоӣ, геодезия; **илми маъқул** ҳар илме, ки ба ақл ва муҳокима истинод мекунад; **илми маҷлис** қоидаҳои одобу муошират; **илми мизон** *ниг.* **илми арӯз.**

Чу дар илми мизон шалоин шудам,
Ба мизони ин илм Шоҳин шудам. *Шоҳин*

**илми милоҳат** илми дарьёнавардӣ, киштиронӣ; **илми мобаъдаттабиа(т)** *ниг.* **илми барин.**

Пас аз ин рӯй ҳикмати назарӣ ба се қисм шавад: аввалро илми мобаъдаттабиа хонанд...
*Насириддини Тӯсӣ*

**илми мусалласот** тригонометрия; **илми муҳосабат** илми дафтардорӣ, бухгалтерия.

Ва дар илми муҳосабат, чунон ки маълум аст, чизе донам. *Саъдӣ*

**илми наботот** (*ё* **набот**) гиёҳшиносӣ, ботаника; **илми назар** илме, ки дар он одоби баҳсу мунозира баён карда мешавад, илми мунозира.

Муфтии шаръ, ки аз рӯи ту манъам фармуд,
Зоҳир он аст, ки дар илми назар доно нест.
*Камоли Хуҷандӣ*

То шуд аз илми назар чашми саводам равшан,
Ҷунбиши ҳар мижа шуд селии устод маро. *Соиб*

**илми найранҷот** донистан ва кор фармудани шаъбада ва найрангбозиҳо.

Илми найранҷоту сеҳру фалсафа
Гарчи нашносанд ҳаққулмаърифа. *Румӣ*

**илми нақлӣ** *ниг.* **илми манқул; илми наҳв** синтаксис; **илми нуҷум** ситорашиносӣ, астрология; астрономия; **илми рамл** навъе аз фолбинӣ; **илми расад** илмест доир ба нуҷум, илми зиҷ ва мушоҳадаи ситорагон; **илми риёзӣ** мувофиқи тақсимоти қадимӣ асосан илмҳои адад, ҳандаса, нуҷум, мусиқӣ; ба ғайр аз ин илмҳои манозир ва мароё (оптика), ҷабр ва муқобала ва ҷарри асқол (механика)-ро дар бар мегирифт.

Ҳикмати назарӣ ба се қисм шавад: аввалро илми мобаъдаттабиа хонанд, дуввӯмро илми риёзӣ, саввӯмро илми табиӣ хонанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**илми сарф** морфология; **илми сиёқ** илми ҳисоби қадим, махсусан дар қайду сабти вазни хелу ҷинсҳои мол ва ҳисоби маблағи пул.

Чун ин фақир аз илми сиёқ вуқуфе дорад, муносиб чунон менамояд, ки мактубе муштамил бар истилоҳоти илми сиёқ ва мутазаммини изҳори муҳаббат ва *иштиёқ бошад. Восифӣ*

**илми табақотуларз** заминшиносӣ, геология; **илми табиӣ** (*ё* **табиат**) илмест, ки асосан физика ва химияро дарбар мегирад, табиатшиносӣ.

Ва садо шуд, ки *илми* ин ҷунин ҳолҳо ё *илми* табиӣ аст ё илми риёзӣ. *Ибни Сино*

**илми таъбир** маҷмӯи тасаввуроти хурофотӣ оид ба гузориши хоб; **илми тахтитулбилод** (*ё* **таҳдидулбилод**) топография; **илми тиб** медицина; **илми фиросат** (*ё* **қиёфа**) маҷмӯи усулу аломатҳое, ки дар бораи шинохтани ахлоқ ва атвори инсон аз рӯи қиёфа ва сурат ҳосил шудааст; **илми фиқҳ ва усул** маҷмӯи маълумот доир ба қонунҳои дин ва шариати ислом; **илми шуоъ** илми оид ба пайдоиш ва инъикоси нур, оптика; *муқ.* **илми манозир ва мароё; илми яд** (*ё* **каф**) мувофиқи ақидаҳои хурофотӣ муайян кардани оянда ва табиати *инсон аз рӯи хатҳои кафи даст*, хиромантия; **илми қиёфа** *ниг.* **илми фиросат; илми қол** илмҳои зоҳирӣ ва расмии мадраса.

Дигар, мулло Холмуҳаммад ҳикоят кард, ки ман дар бадви ҳол барои таҳсили илми қол дар Бухоро рафта, дар мадрасае даромадам. *Аҳмади Дониш*

**илми ҳайат** астрономия, космография.

Ва сейӯм илми ҳайат ва ниҳоди олам ва ҳоли сурати ҷунбиши осмонҳо ва ситорагон... боз намуда ояд. *Ибни Сино*

**илми ҳайвонот** ҳайвоншиносӣ, зоология; **илми ҳандаса** геометрия; **илми ҳикмат** а) илми фалсафа; б) илми физика; **илми ҷабру муқобала** алгебра; **илми ҷамодот** маъданшиносӣ, минералогия; **илми ҷарри асқол** механика; **2.** огоҳӣ, иттилоъ, хабардорӣ.

Усмон... гуфт: Ман ҳамегӯям, ки маро аз ин кор илму хабар нест. *«Таърихи Табарӣ»*

Агар илми ту бар он муҳит шавад, қасри вуҷуди туро ба бод хоҳад дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**илми яқин** (*инчунин* **илмульяқин**) донистани моҳияти коре ё чизе бе шаку гумон; **3.** маҳорат, моҳирӣ дар ягон соҳа; **илми тир** маҳорат дар тирандозӣ.

Қас наёмӯхт илми тир аз ман,
Ки маро оқибат нишона накард. *Саъдӣ*

**ИЛМУЛЬЯҚИН** *а.* علم‌اليقين *кит.* **илм (илми яқин).**

На Ҳофизро ҳузури дарси хилват,
На донишмандро илмульяқине. *Ҳофиз*

Шуда илмульяқин кашфаш аз он дам,
Қафанро пора-пора кард он дам.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ИЛО** I *а.* الى *пешоянд* ба; то; **ило явмино, ило явмино** ҳозо то имрӯз, то ҳол, то кунун.

Донистани таворихи солҳо аз аҳди Одам ило явмино. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз мабдаи вусул ба Форс ило явмино ҳозо дар ҳарби азориқа тақсир накардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛО** II *а.* الى некӣ; инъом.

**ИЛОВА** *а.* علاوه изофа; чизе, ки ба чизи дигаре афзуда мешавад, изофа мегардад.

**ИЛОҚА** *а.* علاقه банди шамшер ва теғ, ки аз китфи рост ба тарафи чапи камар меовезанд.

... Дастҳо ба илоқаи шамшеру теғ ёзиданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛОҲ** *а.* اله худо.

**ИЛОҲӢ** الهی мансуб ба илоҳ.

**ИЛОҶ** I *а.* علاج 1. дору, дармон, даво.

Диле, к-ӯ зи дарди бародар шахуд,
Илоҷи пизишкон надорадш суд. *Фирдавсӣ*

Зи доно тан саломатбаҳр гардад,
Илоҷ аз дасти нодон заҳр гардад. *Низомӣ*

Илоҷи каждумзада куштаи каждум бувад.
*Зарбулмасал*

2. *маҷ.* чора, тадбир.

Агар шароб набошад, хуморро чӣ илоҷ,
Бигӯ, ки дарди сари рӯзгорро чӣ илоҷ. *Хоқонӣ*

Дар илми тиб чунон мастур аст, ки абрас илоҷ напазирад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Илоҷи воқеа пеш аз вуқӯъ бояд кард.
*Зарбулмасал*

**аз илоҷ дур будан** илоҷ надоштан, бе илоҷ будан, чоранопазир будан.

Маҷнуни ман аз илоҷ дур аст,
Осоиш аз он мизоҷ дур аст. *Ҳилолӣ*

**ИЛОҶ** II *а.* ايلاج даровардан.

Дай шавӣ, бинӣ ту ихроҷи баҳор,
Лайл гардӣ, бинӣ илоҷи наҳор. *Румӣ*

**ИЛОҶПАЗИР** علاج‌پذير қобили муолиҷа, чорашаванда.

**ИЛСОҚ** *а.* الصاق часпониш, часпонидан; пайваст кардан.

**ИЛТИБОС** *а.* التباس печдарпечӣ, дарҳам-барҳамӣ, номафҳумӣ.

Гуфт: Он таъвил бошад ё қиёс?
Дар сареҳи амр кам ҷӯ илтибос! *Румӣ*

Дар тавозӯъ ва ҳилм тарафи ифрот мултабис шавад ва тарафи тафрит, ки вуҷуди бувад, илтибос напазирад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ИЛТИВО** *а.* التواء печидашавӣ; ба ҳам печидан; печидагӣ, ҳамидагӣ.

**ИЛТИЁМ** *а.* التيام ба ҳам омада васл шудан (махсусан захм), сиҳат шудан, беҳбудӣ ёфтани захм; дурустшавӣ; *муқ.* **илтиҳом.**

Санге задаст пирӣ бар тоси умри ту,
К-он гаҳ ба ҳеҷ рӯӣ наёрад кас илтиём.
*Носири Хисрав*

Бандҳо бигсаста аст аз ҳам давоти фазлро,
Давлате бошад аҷаб, гар ёбад охир илтиём. *Ҷомӣ*

Султон пеш аз интизоми кор ва илтиёми ҳоли ӯ аз Ғазнин ба Балх омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛТИЗОЗ** *а.* التذاذ лаззат бурдан, лаззат ёфтан; лаззат, маза, хушгуворӣ, хушӣ.

Толиби саодат он аст, ки талаби илтизоз кунад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

Ба тӯъмаҳое, ки мақбули хотир аст, илтизозе ҳосил мешавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз таматтӯи илтизоз бартараф будан чӣ маънӣ дорад? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИЛТИЗОМ** *а.* التزام 1. ӯҳдадорӣ гирифтан, ба зиммаи худ гирифтани коре, бар худ лозим донистани чизе ё коре; кореро ё чизеро ба худ лозим шумурдан.

Дар ҷавоби модар сукут илтизом намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Аз қилу қоли ҷузвию куллӣ дилам гирифт,
Соқӣ, биё ки дарди сар аст илтизоми баҳс.
*Мушфиқӣ*

Бо ҳама илтизоми меҳнати ӯ,
Хоҳиши музду нанги ҳиммати ӯ... *Бедил*

**илтизоми хидмат** лузуми ба хидмат машғул шудан.

Навишт, ки дар илтизоми хидмат ва таҳаррии марозии ӯ ҳеҷ дақиқае муҳмал нагузорад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дар ин суҳбату маҷлис таом ҳозир кунанд, боз илтизоми хидмати ин остона бар ӯ беҳтар бошад.
*Аҳмади Дониш*

2. *адш.* яке аз санъатҳои бадеӣ аст, ки шоир калима ва ё якчанд калимаро, зикраш лозим набошад ҳам, дар ҳар мисраъ ё дар ҳар байт такрор мекунад; ин санъатро эънот ва ё лозими моюлзам ҳам мегӯянд, чунон ки калимаҳои «санг» ва «сим» дар байтҳои зерин:

Эй нигори сангдил, эй лӯъбати симинъузор,
Дар дили ман меҳри ту чун сим дар санг устувор.
Сангдил ёрию симинбар нигоре, з-он ки ҳаст
Ҳамчу нақши симу санг андар дили ман пойдор.
Ман туро ҷӯям чу симу ту маро ронӣ ба санг,
Захми сангу аҳди сим аз туст гӯё ёдгор... *Сайфӣ*

**ИЛТИМОС** *а.* التماس 1. дархостан, дархост, хоҳиш кардан.

Мо зи роҳ афтодагони волеҳу саргаштаем,
Аз валоят илтимоси раҳнамоӣ мекунем.
*Салмони Соваҷӣ*

В-аз он пас дар он пири ҳикматшинос
Рух оварду кард ин мурод илтимос. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* шафоат кардан, восита шудан барои афви гуноҳи касе.

Маро зи кушта шудан нест он замон парво,
Ки пеши ёр кунад ғайр илтимос маро.
*Мухлиси Кошӣ*

**ИЛТИСОҚ** *а.* التصاق ба ҳам часпидан, пайвастани чизе ба чизе, пайвастагӣ.

**ИЛТИФОТ** *а.* التفات таваҷҷӯҳ; эҳтиром, лутф.

Маро ба кори ҷаҳон ҳаргиз илтифот набуд,
Рухи ту дар назари ман чунин хушаш кардаст. *Ҳофиз*

Ба ҳар кас дорад он чашм илтифоте,
Ба ҳоли мо чаро беилтифот аст? *Ҷомӣ*

Амир Исмоил илтифот накард, амир Наср дигар бора лашкарҳо ҷамъ кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ИЛТИҚО** *а.* التقاء рӯ ба рӯ омадан, мулоқот кардан.

Баъд аз илтиқои фариқайн ҷанге сахт иттифоқ афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

Иҷтимои моҳ буд имрӯзу истиқболи бахт,
Қ-уфтод ин зарраро бо чун ту хуршед илтиқо. *Хоқонӣ*

**ИЛТИҚОМ** *а.* التقام фурӯ бурдан, ҳамчун як луқма якбора фурӯ бурдан, балъидан.

Даъват кардани Сулаймон махлуқотро ва илтиқоми доббаи баҳрӣ он ҳама матъумотро [хӯрок, ҳоро]... *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛТИҚОТ** *а.* التقاط ёфта чидан, барчидан.

Исботи номи ӯ бар шеваи муруввват лозим афтод, ин чанд байт аз девонаш ба илтиқот даромад. *«Хизонаи омира»*

**ИЛТИҲОБ** *а.* التهاب 1. афрӯхта шудани оташ; сӯзиш, гармӣ, шӯълаварӣ; 2. *маҷ.* асабонӣ шудан, оташин шудан, ғазабнок шудан.

Оҳани пӯлод бо азмат надорад мӯҳкамӣ,
Озари хурдод бо хашмат надорад илтиҳоб. *Муиззӣ*

Туро кай бувад чун чароғ илтиҳоб,
Ки аз худ пурӣ ҳамчу қандил аз об. *Саъдӣ*

Оташи ғайрати ӯ дар илтиҳоб омад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **илтиҳоби гирдоб** шиддати ҳаракати гирдоб.

[Киштӣ]... дар илтиҳоби гирдоб тоб наёвард. *Аҳмади Дониш*

**ИЛТИҲОМ** *а.* التحام пайвастагӣ, беҳбудии захм; *муқ.* **илтиём.**

... Боз мӯҳтоҷ шавад ба инботи лаҳм ва илтиҳоми шақ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛТИҲОҚ** *а.* التحاق пайвастагӣ, ба ҳам расидан, мулҳақ шудан; *муқ.* **илҳоқ.**

Аз илтиқое, ки дар охири калимае ба илтиҳоқи калимаи дигар ҳодис мешавад, баҳс дар наҳв ҳам мекунанд. *«Хизонаи омира»*

**ИЛТИҶО** *а.* التجا паноҳ бурдан, паноҳ хостан; паноҳхоҳӣ, ҳимояталабӣ.

Замона боз ба пирона сар ҷавон з-он шуд,
Ки илтиҷо ба чунин давлати ҷавон овард. *Убайди Зоконӣ*

Яке аз вузаро гуфт: Лоиқи қадри баланди подшоҳон набошад ба хонаи деҳқоне ракик илтиҷо кардан. *Саъдӣ*

Ин ҳадис, эй боғбон, аз ман бигӯ дар гӯши гул:
Раҳм мебояд кунун дар илтиҷои андалеб. *Туғрал*

**ИЛТИҶОҶ** *а.* التجاج 1. ҷӯшу хурӯши дарьё ё баҳр, мавҷ задани дарьё ё баҳр; 2. *маҷ.* ситеза кардан, якравӣ кардан.

**ИЛФ** *а.* الف 1. дӯст; 2. унс, хӯ гирифтан; **илф гирифтан** унс ва улфат гирифтан, хӯ гирифтан, омезгор шудан.

Чун Димна аз ин сухан фориғ шуд, эъҷоби шер бад-ӯ зиёдат гашт ва ҷавобҳои некӯ ва саноҳои бисьёр фармуд ва бо ӯ илфе тамом гирифт. *«Калила ва Димна»*

**илф додан** одат кунондан, хӯ гирондан, улфат гирондан.

Баъд аз он илф дод бо пистон,
Рӯзу шаб пеши ту ду чашма равон. *Саноӣ*

Лутфи ҳаҷ ин шеррову гӯрро
Илф додаст ин ду зидди дурро. *Румӣ*

**ИЛҒОР** *т.* ایلغار||الغار хуҷум, ҳамла, тохтутоз.

Бо лашкари ҷаррор илғор карда, ба ҷониби Нишопур раҳли иқомат андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛҚО** *а.* القا 1. афкандан, андохтан.

Баъд аз машварат илқои ӯро дар чоҳи меҳнату бало издиёди иззу ҷоҳи хеш пиндоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ёддиҳӣ, маслиҳатдиҳӣ; насиҳат, панд, маслиҳат; чизеро дар фикри касе ҷой гирондан, талқин.

Ӯ хост, ки ба илқо он балия аз худ дафъ кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва амсоли офоқӣ ва анфусӣ дар нафс илқо мекунад. *Аҳмади Дониш*

**илқои шубҳа** касеро ба шубҳа андохтан, бадгумон кардан; **илқо кардан** (*ё* **фармудан**) расонидан; фаҳмонидан; гуфтан, таблиғ кардан.

Бариде омад аз даргоҳи фағфур,
Ба шуғли банда илқо кард маншур. *Низомӣ*

Рӯҳуллоҳ дар он боб калимае илқо фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИЛҲОД** *а.* الحاد аз дин баргаштан, бединӣ, мулҳидӣ; сарпечӣ кардан аз фармон, махсусан аз фармони динӣ.

Вақти он шуд, ки азми кор кунем,
Расми илҳод ошкор кунем. *Убайди Зоконӣ*

**ИЛҲОМ** *а.* الهام талқин ва ангезиш дар бораи коре, ки мувофиқи эътиқоди динӣ гӯё аз тарафи худо ба дили касе андохта мешавад.

Зи илҳоми адлам кунад баҳраманд,
Наяфтад ба ҷуз адл ҳеҷам писанд. *Ҷомӣ*

Агар... китоби ваҳӣ ва илҳом бад-он нотиқ бувад, ба ҳамон тамассук ва эътиқод бояд кард. *Аҳмади Дониш*

**ИЛҲОН** *а.* الحان хониш, нағмасарой ва хушхонӣ.

Бишкуфад беду ба илҳони тараб фохтаро
Сурати кому забон гардаду минқор шавад. *Мушфиқӣ*

**ИЛҲОҚ** *а.* الحاق чизеро ба охири чизе пайвастан, илова кардан, ҳамроҳ кардан; ҳамроҳ шудан; *муқ.* **илтиҳоқ.**

Ва ин китоби «Калила ва Димна» шонздаҳ боб аст ва он асл, ки ҳиндувон кардаанд даҳ боб аст ва

он чӣ аз ҷиҳати порсиён бад-он илҳоқ афтодааст, шаш боб аст. *«Калила ва Димна»*

**илҳоқ шудан** мулҳақ шудан, ҳамроҳ шудан.

Ва қабл аз илҳоқ шудани Тошканд ба давлати Русия... муҳаррири сутур бинобар муҳимме дар ӯрдуи султонӣ буд. *Аҳмади Дониш*

**ИЛҲОҲ** *а.* الحاح дархост, илтимос, бо зорӣ дархост кардан, илтимоси боисрор ва илтиҷо.

Надод лаъли лабаш бӯсае ба сад талбис,
Наёфт коме аз ӯ дил ба сад ҳазор илҳоҳ. *Ҳофиз*

Падар чун мавҷи илҳоҳи писар дид,
Ҷаҳонсӯз оташе буд, об гардид. *Нозим*

Элчӣ ба илҳоҳ аз мутарҷим мепурсид, ки бо ман одоби маҷлис ва муҳоварати онро нек талқин кун. *Аҳмади Дониш*

**илҳоҳ кардан** (ё **намудан**) дархостан, илтимосу илтиҷо кардан.

Сабуктигин илҳоҳ мекард ва метарсонидашон ва кори Сомониён расида буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Канизакон баъд аз он дар дасту пои ӯ афтоданд ва илҳоҳ карданд. *Авфӣ*

**ИМДОД** *а.* امداد мадад, ёрӣ.

Бо имдоди эшон хотирнишон шуд, ки он муаммо ғалат аст. *Восифӣ*

Моро пешвое... бояд, то дар рӯзи дармондагӣ имдод намояд. *«Нигори дониш»*

Сад баҳор омад ба имдоди ману чун барги гул
Аз заифӣ такьясози бистарам аммо ҳанӯз. *Шоҳин*

**ИМЕМ** *а.* امیم *имолаи* **имом**.

Гуфт уммат: Машварат бо кӣ кунем?
Анбиё гуфтанд: Бо ақли имем. *Румӣ*

**ИМЗО** *а.* امضا **1.** гузаронидан, равон кардан, ҷорӣ кардан; иҷро кардан, иҷро.

Мард он касро тавон хонд, ки чун... дар имзои коре мусаммам гардад, нахуст даст аз ҷон бишӯяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҷамъи дигар аз умаро... ба ҷиҳати имзои ин ният шабе нардбон бар боми масҷид... ниҳода боло омаданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ба имзо расонидан** иҷро кардан, ба амал гузарондан.

Нияти хайре, ки карда будем, ба имзо бояд расонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** нишон, аломат, ки дар зер ва ё пушти мактуб, фармон ё ҳуҷҷати дигаре барои иҷро гузошта мешавад.

**ИМКОН** *а.* امکان **1.** тавоноӣ, қудрат; имконият.

Чу ёфт мӯи ту дар кӯи дилбарӣ имкон,
Чу ёфт рӯи ту дар роҳи ошиқӣ тамкин... *Анварӣ*

Ба қатли ман бароте дорад аз мушк
Рухат, к-аз вай на имкони наҷот аст. *Ҷомӣ*

Барои ҳосили имкон ғурури мову ман то кай,
Агар бишкастӣ нафси худ, шикан тарфи кулоҳ он ҷо! *Туғрал*

**ба қадри имкон** то андозае, ки мумкин аст.

...Ва аз хафовоти халқ ба қадри имкон таҷовуз накунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *фалс.* ғайри зарурӣ будани чизе, ҳолате, ки будан ва ё набудани чизе зарурӣ набошад.

**ИМКОНИЯТ** *а.* امکانیت имкон, шароити мусоид барои коре, мумкин будани кор.

**ИМЛО** *а.* املاء **1.** пур кардан; **2.** навишта пур кардан; **3.** ба касе гуфта нависондан; **имло кардан** а) навишта пур кардан.

Зи дил маҷмӯае ҳар рӯз имло метавон кардан,
Аз ин як қатра хун сад нома иншо метавон кардан. *Соиб*

б) ба касе гуфта нависондан.

Ин панднома амир Сабуктигин имло кард ва Абулфатҳи Бустӣ ба хатти худ набишт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИМЛОҚ** *а.* املاق фақр, қашшоқӣ; бечизӣ, фақирӣ, муфлисӣ.

На бими қисмати ҷавру на хавфи назли нузул,
На бими ҳайбати ифлосу ниқмати имлоқ. *Ломеӣ*

**ИММОМА** *а.* عمامه *ниг.* **имома.**

**ИМО** *а.* ایما **1.** ишора, нишон додан бо ангушт, ҳаракати сар, чашму абрӯ ва ғ.

Ғайри нутқу ғайри имову сиҷил
Сад ҳазорон тарҷумон хезад зи дил. *Румӣ*

Надонист, к-он оҳуи шергир
Ба имои оҳу кунад сайди шер... *Шоҳин*

То субҳ дамид, ба имову ишора маълум мекардам, ки моро роҳ бидеҳ, то ба манзили худ мурофиаат кунам. *Аҳмади Дониш*

**имо кардан** ишора кардан, ишора карда фаҳмондан.

Элчӣ гуфт: Ғӯзаи абрешимро мехоҳӣ? Ман имо кардам, ки на, ғӯзаи пахтаро мехоҳад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* киноя, рамз.

Эрондухт ҷавоб дод, ки миёни ману малик итобе рафтааст ва ба киноягу имо сухане чанд гуфта шуда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Вагар мегӯяд аз дида, бигӯяд рамзи пӯшида,
Агар дорад талабдоре, бидонӣ нуктаву имо. *Шамси Табрезӣ*

**ИМОД** *а.* عماد чизе, ки ба он такья мекунанд, такьягоҳ, сутун.

В-ар зи қаҳр ӯ бар дилат мӯҳре занад,
Дар имоди ҷаҳл монӣ то абад. *Шоҳидӣ*

Гули ҳадиқаи дониш, ниҳоли боғи камол,
Имоди қасри фазоил, мадори сабру қарор. *Васлӣ*

**ИМОЛА** *а.* اماله **1.** майлон додан, моил гардонидан чизеро ба поён ба сӯи чизе; **2.** *грам.* дар вақти хондан ва навиштан табдили ҳарфи **-о** ба ҳарфи**-е(-и)**, махсусан дар шеър, ки бештар дар калимаҳои арабӣ воқеъ мешавад, *мас.* 'китоб — китеб', 'рикоб — рикеб', 'силоҳ — силеҳ' ва ғ.; **3.** *тиб.* ба воситаи олати махсус ба рӯдаҳо фиристодани дору, ҳуқна.

**ИМОМ** *а.* امام **1.** пешво, пешрав, роҳбар.

Қиро Рӯдакӣ гуфта бошад мадеҳ,
Имоми фунуну суханвар бувад. *Рӯдакӣ*

2. *д.* касе, ки дар вақти намоз намозхонҳо ба вай иқтидо ва пайравӣ мекунанд; пешвои дин; **имоми ҷамоат** муллое, ки дар пешгоҳи намозгоҳ меистад ва дар вақти намоз дигарон ба вай иқтидо мекунанд.

Агар имоми ҷамоат талаб кунад имрӯз,
Хабар диҳед, ки Ҳофиз ба май таҳорат кард.
*Ҳофиз*

Асбоби сафари амирзода мураттаб аст, илло як мирзо ва имоми ҷамоат. *Аҳмади Дониш*

**ИМОМА||ИММОМА||АМОМА||АММОМА** *а.* عمامه салла, дастор.

Ҷомаҳои хисравонӣ дар бараш,
Баста кофурӣ имома бар сараш. *Ҷомӣ*

З-он аст дин заиф, ки фармондеҳони шаҳр
Иммомаҳои хеш ба парвор бастаанд. *Соиб*

Аввал касе, ки бигрехт ва аммомаро аз сар ва сафҳа аз даст бияндохт, Яҳьёхоҷа охунд буда.
*Аҳмади Дониш*

◇ **амомаи ахзар** баргҳои сабзе, ки ғунчаро печонида гирифтаанд.

**ИМОМАТ** *а.* امامت пешвоӣ; роҳбарӣ, имомӣ.

Дар хирқа зан оташ, ки хами абруви соқӣ
Бар май шиканад гӯшаи меҳроби имомат. *Ҳофиз*

**ИМОМИЯ** *а.* امامیه *д.* мусулмононе, ки фақат ба дувоздаҳ *имом* (аз *Алӣ* сар карда) эътиқод доранд; пайравони дувоздаҳ имом, шиаён.

**ИМОН** *а.* ایمان эътиқод, боварӣ ба чизе; эътиқод ба дин; дин, мазҳаб.

Дил аз нури имон гар огандаӣ,
Туро хомушӣ беҳ, ки ту бандаӣ. *Фирдавсӣ*

Бардорад, ар бихоҳад, зулфу рухаш ба як раҳ
Таркиби куфру имон, оини кешу мазҳаб. *Анварӣ*

**имон овардан** қабул кардани дини ислом, мусулмон шудан.

Ҳама душманони ӯро даст кӯтоҳ кард ва Тағшода ба дасти Қутайба имон оварда буд ва мулки Бухоро медошт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ИМОРАТ** I *а.* امارت амирӣ, фармонравоӣ; фармондеҳӣ, сардорӣ.

Имороти шуаро бо ҳазор хилъати хуб
Ба эҳтимоми ту додаст шаҳриёр маро. *Муиззӣ*

Имороти ҷуюш бар Ҷақарбек қарор гирифт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Бояд донист, ки салтанат ва иморат бе раият ва вилояту ҷамъият мутаҳаққиқ нашавад.
*Аҳмади Дониш*

**ИМОРАТ** II *а.* عمارت **1.** ободонӣ, обод кардан; хона барпо кардан.

Вайронии ду кавн дар ин раҳ иморат аст,
Тарки фавоиди ҳама дар ишқ фоида(а)ст.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** бино, хона.

Ва ба рӯзгор мардум гирд омаданд ва иморатҳо карданд ва мардум бисьёр шуданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** таъмир, дуруст кардан; **иморат кардан** а) обод кардан; б) бино сохтан, хона сохтан, бино кардан.

Ба май иморати дил кун, ки ин ҷаҳони хароб
Бар он сар аст, ки аз хоки мо бисозад хишт.
*Ҳофиз*

в) таъмир кардан, дуруст кардан.

Туфайл он курсиро бихарид ва пинҳон ба хона бурд ва пок бишуст ва иморате некӯ бикард ва пеши Мухтор бурд. *«Таърихи Табарӣ»*

Маллоҳ гуфт: Киштиро халале ҳаст, яке аз шумо, ки зӯровартар аст, бояд ки бар ин сутун барравад ва хитоми киштӣ бигирад, то иморат кунем.
*Саъдӣ*

**ИМОРАТГАР** عمارتگر касе, ки иморат месозад, устои иморатсоз, меъмор; гилкор.

**ИМОРОТ** *а.* عمارات *ҷ.* **иморат** II, 2.

Бино ва иморот, ки эшон кардаанд, ҳанӯз асари он ба аҳли рӯзгор мерасад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИМОРӢ** *а.* عماری *аслаш* **аморӣ.**

**ИМОТАТ** *а.* اماتت ба мавт расонидан, куштан, нобуд кардан.

Аз вай хавориқи одот чун эҳьё ва имотат ба зуҳур омада. *Ҷомӣ*

**ИМРОР** *а.* امرار мурур кунондан, гузаронидан; **имрори вақт** вақт гузарондан; **имрори маош** зиндагонӣ кардан, умр гузарондан.

**ИМРӮЗ** امروز ҳамин рӯз, ин рӯз, рӯзе, ки дар он вуҷуд дорем, рӯзи ҷорӣ.

Гулистон, ки имрӯз бошад ба бор,
Ту фардо чинӣ гул, наёяд ба кор. *Фирдавсӣ*

Эй ки имрӯз бар сари ганҷӣ,
Пои фардо-т бар думи мор аст. *Анварӣ*

◇ **имрӯз-фардо кардан** дафъулвақт кардан, бо ҳилаю ваъдаҳо касеро аз сар дур кардан.

Лабаш имрӯз-фардо мекунад дар бӯса доданҳо,
Намедонад зи хат чун душмани камфурсате дорад.
*Соиб*

**ИМРӮЗИНА** امروزینه имрӯза, имрӯзӣ; дар имрӯз.

Аз он маҳ нест имрӯзина ин ҷавр,
Ки дил бар дӯстон дерина дорад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИМСОК** *а.* امساک **1.** худдорӣ варзидан дар таомхӯрӣ, парҳез кардан.

Ба сарфа сарф кун нақде, ки дорӣ,
Ки имсокат беҳ аз исрофкорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Озуқаву ваҷҳи маош омода доред ва онро ба тадбир ва имсок ва ҳикмат ба масриф расонед.
*Аҳмади Дониш*

**2.** хасисӣ, бахилӣ.

Мекунад таъсир бо фарзанд имсоки падар,
Мо абас чашми тамаъ бар оби ҷавҳар доштем.
*Сайидо*

**3.** нигоҳ доштан.

Табақаи аввал аз меъда ҷои ҷазб ва имсоки ғизост. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИМСОЛ** امسال ҳамин сол, ин сол, соли ҷорӣ.

Гашта ҳар имрӯзат аз дӣ мулкат афзун,
Бод чун имрӯзу дӣ имсолу порат! *Анварӣ*

**ИМТИДОД** *а.* امتداد кашидашавӣ, дарозшавӣ, дароз кашидан; тӯл, дарозӣ.

Таноби умри туро имтидод чунон бод,
Ки ҳасри он накунад фаҳм то ба рӯзи ҳисоб.
*Убайди Зоконӣ*

Қоф то Қоф имтидоди даври ӯ,
То ба пушти гову моҳӣ ғаври ӯ. *Ҷомӣ*

**имтидод ёфтан** кашол шудан, давом кардан; **имтидод пазируфтан** тӯл кашидан, дер давом кардан.

Яке аз дабирони муаттал, ки утлати ӯ имтидод пазируфта буд, нома набишт. *Авфӣ*

**ИМТИЁЗ** *а.* امتیاز **1.** ҷудо ва фарқ кардан чизеро аз чизе.

Имтиёзи сараву қалби ҷаҳон душвор аст,
Хоса вақте ки ба қаллоб расад саррофӣ. *Ҷомӣ*

**имтиёз кардан (ё сохтан)** ҷудо ва фарқ кардан чизеро аз чизе, фарқ гузоштан.

Дигаре аз фарти аблаҳӣ ва нодонӣ миёни суду зиён имтиёз накардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Имтиёзе зи баду нек намесозад кас,
Рафта аз зоиқаҳо тафриқаи заҳру шакар. *Мулҳам*

**2.** бартар ва афзал шумурдан чизеро нисбат ба чизе; бартарӣ, афзалият.

Дар чашми покбин набувад расми имтиёз,
Дар офтоб сояи шоҳу гадо якест. *Соиб*

**имтиёз бурдан** *аз касе* касеро аз бартарӣ ва афзалият маҳрум кардан, касеро беқадр кардан.

Баски имрӯз имтиёз аз аҳли олам бурдаанд,
Заҳр агар дар ҷоми мо резанд, менӯшем мо.
*Сайидо*

**имтиёз доштан** бартарӣ доштан, афзал будан.

Дар ҳусни тақрир ва зеби таҳрир имтиёзи тамом дошт. *Садри Зиё*

**имтиёз ёфтан** бартарӣ пайдо кардан, болодаст шудан.

Домулло Ҳасан аз байни уламои он замон имтиёз ёфта, ба рутбаи охундӣ зинатафзо шуданд.
*Садри Зиё*

**ИМТИЗОҶ** *а.* امتزاج **1.** омехта шудани чизе бо чизи дигар, омезиш, ба ҳам омехта шудан.

Шуд набот аз имтизоҷи ин чаҳор,
Боз ҳайвон гашт инсон ошкор. *Шоҳидӣ*

Ҷону дил имтизоҷи обу гил аст,
Обу гил нест, ҷумла ҷону дил аст. *Бедил*

**2.** наздикӣ, ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

Гаҳи эҳтиёҷ аст баҳри сахо,
Гаҳи имтизоҷ аст хони вафо. *Садри Зиё*

**имтизоҷи зан** наздикӣ ва мубошират бо зан.

Агар баъд аз ӯ [амир] ҳар киро майл ба издивоҷу имтизоҷи зан афтад, бояд ки дар ин давлатсаро эълон кунад. *Аҳмади Дониш*

**ИМТИЛО** *а.* امتلا **1.** сер шудан, пур шудан, бисьёр сер шудан.

Оғози хӯрдан карда, то ба сарҳадди имтило нарасид, инон бознакашид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**имтило доштан** пур будани шикам, бисьёр сер будан; **имтило задан** аз пурхӯрӣ нороҳатии меъда пайдо кардан, ҳайза задан.

Ба қатли сад аҷал навъе сало зад,
Ки ҷон аз барқи ханҷар имтило зад. *Зулолӣ*

**2.** пурӣ, бисьёрӣ; **имтилои хилоф** пурии хилоф; *киноя аз* бисьёрии ҷанг ва ҷӯшу хурӯши он.

Гирифт аз тапиши теғу з-имтилои хилоф
Дили замин хафақону дами замона фавоқ. *Хоқонӣ*

**имтилои ғусса** пурғуссагӣ.

Ҳар шаб аз имтилои ғусса кунад
Хуни дил бар канори мағриб қай. *Заҳири Форьёбӣ*

**ИМТИНОН** *а.* امتنان **1.** миннат доштан, миннатдорӣ.

Навиштанист, агар имтинон ва гар гила аст,
Дар он қабола, ки бо дӯстон кунанд ирсол.
*Шоҳин*

**2.** лутфу марҳамат ва бахшиш.

Ҳеҷ кас аз кибори умарои Хуросон ва маорифи давлат намонд, ки маҳзузи эҳсон ва мамнуни имтинони ӯ нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИМТИНОЪ** *а.* امتناع қабул накардан, рад кардан; нахостан, худдорӣ кардан.

Ба фарқаш зи иззу қаноат қиноъ,
Зи фармони ҳирсаш сари имтиноъ. *Ҷомӣ*

**имтиноъ кардан (ё намудан)** рад кардан, нахостан, худдорӣ кардан аз чизе.

Аммо Гавҳаршод-бегим имтиноъ менамуд, ки Султон Муҳаммад ҷавоне мутаҳаввир аст, мабодо саркашӣ кунад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ақли дурбин аз қабули он имтиноъ кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ИМТИСОЛ** *а.* امتثال итоат кардан, фармон бурдан; итоат, фармонбардорӣ.

В-аз паи имтисоли фармонаш
Дидаи чарх бар сари роҳ аст. *Заҳири Форьёбӣ*

Ман имтисоли ишораи амир намуда, фардо азимат хоҳам кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИМТИҲОН** I *а.* امتحان озмудан, санҷидан, таҷриба кардан; озмоиш, санҷиш.

**ИМТИҲОН** II *а.* امتهان хорӣ; хор ва беэътибор пиндоштан касеро.

Бишмаранд он зулмҳову имтиҳон,
К-аз Язиду Шимр дид он хонадон. *Румӣ*

**ИМШАБ** امشب ин шаб, ҳамин шаб.

Надонам ҳоли Юсуф чист имшаб,
Кафили хидмати ӯ кист имшаб. *Ҷомӣ*

**ИМЪОН** *а.* امعان тезназарӣ, диққат ва амиқравӣ дар коре.

Намуданд охир чунин бенифоқ
Ба имъону рою назар иттифоқ. *Шодӣ*

**имъони назар** бо диққат назар кардан, дурандешӣ кардан; назари чуқур.

Имъони назар дар тартиби китоб маслаҳат дидам. *Саъдӣ*

Намруд имъони назар ба ҷой овард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИМҲОЛ** *а.* امهال мӯҳлат додан, ба таъхир андохтан, фурсат додан.

Ҳоҷаро дуаспа бозгардонед, ки... аз маҷории аҳвол бе имҳол хабар фиристад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ғоят он, ки ин имҳол мавқуфи вақти онон аст. *Аҳмади Дониш*

**имҳол фармудан** мӯҳлат додан.

[Вазири Қайқубод] илтимос кард, то хуруҷи Хуршоҳро як сол имҳол фармояд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИМҲОҚ** *а.* امحاق 1. зоеъ ва нопадид гардонидан; **хати имҳоқ** хати бутлон, хати ботилгардонӣ.

Фикраташ нусхаи вуҷуд омад,
Рози гардун дар ӯ хати имҳоқ. *Анварӣ*

2. кам шудани моҳ.

**ИН I** این *ҷонишини ишорат* 1. кас ва ё чизи наздикро ишора мекунад, мас. 'ин одам', 'ин китоб'; *муқобили* **он** I, 2; 2. як ва ё якчанд предмет ва матлаби маълумеро, ки пеш зикр ёфта буд, ишора мекунад ва дар ин маврид барои такрор нашудани он предмет ва матлаб ба кор бурда мешавад.

Се поси ту гӯш асту чашму забон,
К-аз инат расад неку бад бегумон. *Фирдавсӣ*
Малик шармгин дар ҳашам бингарист,
Ки савдои ин бар ман аз баҳри чист. *Саъдӣ*

**ИН II** *а.* عین *ҷ.* **айно.**

Ҳар, к-ӯ ба шумо тани гузин аст,
Чи деви дусар, чи ҳури ин аст. *Шоҳин*

**ИНАБ** *а.* عنب ангур.

Агар мухолифи ту раз нишонад андар боғ,
Ба вақти бор ано бар диҳад ба ҷои инаб. *Фаррухӣ*

**ИНАК** اینک 1. ана, мана, нигоҳ кун; ин тавр.

Инак ин ҷони ситамдида, ки мехост дилат,
Инак ин дил, ки ба ҷон металабидӣ аз мо. *Ҳилолӣ*
Аҳли замон агарчи асири замонаанд,
Инак замона бо ҳама шавкат асири ту. *Заҳири Форьёбӣ*

2. акнун, ҳоло.

Биё инак нигаҳ кун Рӯдакиро,
Агар беҷон равон хоҳӣ танеро. *Рӯдакӣ*

**ИНБИСОТ** *а.* انبساط 1. кушодашавӣ, паҳншавӣ; 2. *маҷ.* густохӣ, густох шудан.

Бодшоҳо, банда дар ҳазрат ба расми арзадошт
Инбисоте менамояд бар умеди раҳматат. *Салмони Соваҷӣ*

3. *маҷ.* бетакаллуфӣ, хушсӯҳбатӣ.

Дарвеше қавиҳиммат... тариқаи ихтилот ва собиқаи инбисот дошт. *Ҷомӣ*

Ба ҳамсоягон ихтилоташ будӣ,
Ба неку ба бад инбисоташ будӣ. *Савдо*

4. *маҷ.* шодӣ ва хушӣ.

Хайма дар арсаи нишот задем,
Бар замин пои инбисот задем. *Мушфиқӣ*

Ба воситаи қаҳқаҳи ту инбисоте дар дили ман падид омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**инбисот доштан** шоду хурсанд будан, хушсӯҳбатӣ кардан.

Андар ин маҷлис Муиззӣ гарчи дорад инбисот,
Шарм дорад гоҳ-гоҳ, азбаски ибром оварад. *Муиззӣ*

**ИНДАЛМУТОЛАБА** *а.* عندالمطالبه дар вақти талаб кардан.

Яке аз узамои банӣ-Исроил ҷавоҳире қиматӣ ба амине супорида буд, индалмутолаба мункир шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНДАЛҲОҶАТ** *а.* عندالحاجت дар вақти эҳтиёҷ, дар вақти зарурат.

Панҷ-шаш адад завракча... ба даруни киштӣ дароварда буд, то магар индалҳоҷат ба кор ояд. *Аҳмади Дониш*

**ИНДИРОС** *а.* اندراس 1. кӯҳна шудан; кӯҳнагӣ.

Аз он ҷо ба боғи Мансурия омаданд, ки Арғун-оқо баъд аз индирос имορати он фармуда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

На манзил, ки дар ғояти индирос,
На ҷои асосу на ҷои палос. *Савдо*

2. *маҷ.* беэътибор шудан.

Дар замони давлати он бедавлат русуми шариат индирос ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНДИРОҶ** *а.* اندراج дарҷ шудан, дохил шудан.

**ИНЗИВО** *а.* انزوا гӯшагирӣ, гӯшанишинӣ, хонанишинӣ, канораҷӯӣ аз мардум.

Рӯй ба истиғфор овард ва инзиво ихтиёр кард. *Авфӣ*

На барги он ки тавонад мулозамат кардан,
На созу олату асбоби инзиво дорад. *Убайди Зоконӣ*

**инзиво гирифтан** гӯшанишин шудан; пинҳон шудан.

Саҳрои давлати ту хушу сабзу хуррам аст,
Натвон гирифт беҳуда дар хона инзиво. *Муиззӣ*
Ноҳид мӯй канду Зуҳал рӯ сиёҳ кард,
Баҳром ғарқи хун шуду Тир инзиво гирифт. *Савдо*

**инзиво ҷустан** гӯшанишинӣ ихтиёр кардан.

**ИНЗИМОМ** *а.* انضمام пайвастани чизе ба чизе; зам шудан, мулҳақ шудан, илова шудан; **ба инзимоми ...** ба иловаи ..., ба заммu ...; **инзимом пазируфтан** илова шудан; ба ҳам пайвастан.

**ИНЗИҶОР** *а.* انزجار дилзада шудан, озурда шудан; безорӣ доштан, безор шудан.

**ИНЗОЛ** *а.* انزال 1. чизеро аз боло поин овардан, нузул кунондан, фурӯ фиристодан; 2. фурӯ рехтани оби сафедаи насл (аз инсон ва ғайри инсон).

**ИНЗОР** *а.* انذار 1. панду насиҳат кардан, огоҳ кардан.

Ҳикоёт ва ахбори мулуки гузашта бо вай бигӯянд ва танбеҳу инзор кунанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

2. тарсонидан, бим додан.

Ӯро ба тахвиф ва инзор талаб доштанд, иҷобат нанамуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИНКИСОР** *а.* انکسار 1. шикаста шудан; шикастагӣ.

Ман ин сухан мешунидам ва асари заъфу инкисор ва далели хайрату инҳизол дар хештан медидам. *«Калила ва Димна»*

Ҷумла устодон паи изҳори кор
Нестӣ ҷӯянду ҷои инкисор. *Румӣ*

2. *маҷ.* фурӯтанӣ, тавозӯъ, хоксорӣ.

Пеши дурҷи ҷавҳарафшонат лабу санг омада,
Мекунад изҳори аҷзу инкисор ангуштарин. *Восифӣ*

**ИНКИШОФ** *а.* انکشاف кашф шудан, ошкор шудан, падидор шудан.

Таваҷҷӯҳи том ба инкишофи дақоиқи оламн зулмат накунад. *Аҳмади Дониш*

**ИНКОР** *а.* انکار рад кардан, эътироф накардан, қабул накардан; *муқобили* **эътироф.**

Ба дӯстии ӯ иқрор намудам ва забони инкор кӯтоҳ гардонидам. *Авфӣ*

Чун маҷоли инкор набуд, лахте ба луччаи андеша фурӯ рафтанд. *Аҳмади Дониш*

**ИННИН** *а.* عنين шахсе, ки аз қуввати мардӣ маҳрум аст; ҳез.

Азизи Миср, ки Юсуфро бихарид..., иннин буд, ӯро фарзанд набуд. *«Таърихи Табарӣ»*

Зулайхо ҳаргиз мард надида буд, зеро ки шавҳараш иннин буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИНО** *а.* اناء зарф, ованд.

Ту худро гумон бурдаӣ пурхирад,
Иное, ки пур шуд, дигар чун барад?! *Саъдӣ*

**ИНОБА||ИНОБАТ** *а.* انابه||انابت тавба кардан, бозгаштан аз чизе, даст кашидан аз гуноҳ; тавба, зорӣ; пушаймонӣ.

Пас деҳқон ба тавбаву инобат иштиғол намуд ва назр кард, ки дигар мол захира нанниҳад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Он вақт тавбаву инобат суд надорад. *Садри Зиё*

**инобат кардан** тавба кардан.

Ва чун ба зулму ҷаври қоҳири аввал тавба ва инобат накунанд, қоҳири дуйӯмро бар сари мулк бинишонад. *Аҳмади Дониш*

**ИНОД** *а.* عناد ситеза кардан; саркашӣ, гарданшахӣ; лаҷоҷат.

Қай шудӣ пеши ғоибу ҳозир
Инқиёду иноди ӯ зоҳир. *Ҷомӣ*

**инод варзидан** саркашӣ кардан.

Чун медонед, ки ҳақ бо ин тараф аст, инод наварзед ва худро дар маърази ҳалок наяндозед. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **бе инод** бе баҳсу ҷидол; бе кашмакаш; бе шакку шубҳа.

Қисмату бахт аст, бирав, бахт ҷӯй,
Бахт беҳ аз гуфт бувад бе инод. *Шамси Табрезӣ*

**ИНОДПЕША** عنادپیشه саркаш, гарданкаш, лаҷуҷ.

Дар ин сурат саррофони инодпеша асаре аз он зар нагузоштанд. *«Таърихи Фариштa»*

**ИНОЁТ** *а.* عنایات *ҷ.* **иноят.**

**ИНОН** *а.* عنان лаҷом, ҷилав, афсор.

Бигуфту ба гурзи гарон даст бурд,
Инон бораи тезтакро супурд. *Фирдавсӣ*

**инон афкандан** *бар чизе* асп тохтан ба сӯи чизе, ҷилави аспро барои давондан сар додан; бар тарафи чизе мутаваҷҷеҳ шудан.

Инон бар шаҳ афканд чолишкунон,
Ба сад хориаш рехт нолишкунон. *Низомӣ*

**инон кушодан** (*ё* **баркушодан**) лаҷомро сар дода асп давондан.

Чу гуфт ин сухан, дар рикоб истод,
Баровард бозу, инон баркушод. *Низомӣ*

◇ **инон барангехтан** тохтан; **якрикобӣ инон барангехтан** баробар тохтани саворон.

Инон якрикобӣ барангехтанд,
Дудастӣ ба теғ андар овехтанд. *Низомӣ*

**инон барпечидан** канора гирифтан, худро аз коре ё касе дур кардан.

Агар сулҳ хоҳад адӯ, сар мапеч,
В-агар ҷанг ҷӯяд, инон бармапеч. *Саъдӣ*

**инон бартофтан** *аз чизе* рӯй гардондан аз чизе.

Амир Барид салоҳ дар таваққуф надида, инон аз маърака бартофтанд. *«Таърихи Фариштa»*

**инон бозкашидан** оҳиста рафтан; кореро бо тааммул кардан.

Хуш он карашмаву ҷавлон, ки бар сарам аз ноз
Инони тавсани саркаш фиғанду бозкашид. *Бобо Фиғонӣ*

**инон бозпечидан** рӯй гардонидан, баргаштан; истодан, таваққуф кардан.

Ман он гаҳ инон бозпечам зи роҳ,
Ки ё сар диҳам ё ситонам кулоҳ. *Низомӣ*

**инон гарм кардан** бо шитоби тамом роҳ рафтан, сахт шитофтан.

Танӯре чунин гарм, барбанд нон,
Раҳ-анҷомро гармтар кун инон. *Низомӣ*

**инон гарон кардан** истодан.

Дар сипаҳи ҷаҳл басе тохтӣ,
Акнун якчанд гарон кун инон. *Носири Хисрав*

**инон гусастан** саркашӣ кардан, беқайд шудан; **инон гусаста давондан** сахт ва бетартиб тозондан.

Дар ҳар тараф зи хайли ҳаводис камингаҳ аст,
З-он рӯ инон гусаста давонад савори умр. *Ҳофиз*

**инон додан** а) лаҷом сар додан; озим шудан, равона кардан, рондан (аспро).

Кунун чу сарви сиҳӣ ҳар куҷо, ки озодест,
Инони лаҳву тараб сӯи ҷӯйбор диҳад. *Заҳири Форьёбӣ*

Чу ӯ ҳам рахши ишратро инон дод,
Бад-ӯ ҳам чарх даври ҳамгинон дод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Инон дод Хисрав сӯи хайли занг,
Ба рӯ хост бадхоҳи худро ба ҷанг. *Низомӣ*

б) ба ихтиёри касе додан.

Ҳамроҳи ман ба роҳи вафо ҳамдаме набуд,
Гирья инони худ ба мани номурод дод. *Мушфиқӣ*

**инон доштан** *а)* лаҷом гирифтан; *б)* ихтиёр доштан, соҳиби ихтиёр будан; дар даст доштан.

Дигаре дорад инонатро чу тифли найсавор,
Гарчи дар зоҳир инону ихтиёрат додаанд. *Соиб*

**инон кашида рафтан** а) оҳиста роҳ рафтан.

Инон кашида рав, эй подшоҳи кишвари ҳусн,
Ки нест ҳар сари роҳе, ки додхоҳе нест. *Ҳофиз*

б) нигоҳ доштан, боздоштан.

Ман низ раҳи салоҳ пӯям,
Ишқам чу инон кашад, чӣ гӯям. *Шоҳин*

в) равона шудан; майл кардан.

Марди ҳарис, агар ҳама олам бад-ӯ диҳӣ,
Ҳирсаш ба сӯи олами дигар инон кашад.
*«Хористон»*

**инон кашидан** *аз касе* рӯй гардондан, дур шудан аз касе.

Не шамъи бахт хоҳам, не меҳри ҳамгинонро,
Хоҳам кашам ба як сӯ аз мардумон инонро.
*Махфӣ*

**инон печидан** а) мутаваҷҷеҳ гаштан, равон шудан.

Инонро бипечид Гурдофарид,
Саманди сарафроз бар даж кашид. *Фирдавсӣ*

б) майл намудан, рӯ овардан, рағбат кардан.

Бипечид ҳар кас ба чизе инон,
Ба гурзу ба теғу ба тиру синон. *Фирдавсӣ*

в) баргаштан, рӯгардон шудан; дур шудан.

Инон напечам, агар мезанӣ ба шамшерам,
Сипар кунам сару дастат надорам аз фитрок. *Ҳофиз*

Қ-он рӯз, ки Навфали сипаҳдор
Печид инон зи азми пайкор... *Шоҳин*

**инон сар додан** а) барои тез давонидани асп озод гузоштани ҷилави он; б) азм кардан.

Рахши таҳқиқро инон сар дод,
Ҷустуҷӯро ба ҳар тараф сар дод. *Бедил*

**инон супурдан** ихтиёр додан.

Ба дасти ту бояд инонро супурд,
Зи ту — поймардӣ, зи мо — дастбурд. *Низомӣ*

**инон тобидан (ё тофтан)** оҷиз шудан.

Маликро ба вақти инон тофтан
Нашояд ба дуздӣ зафар ёфтан. *Низомӣ*

**инон тофтан** *аз чизе* рӯ гардондан аз чизе.

Нашояд туро ҷуз ба ту ёфтан,
Инон бояд аз ҳар даре тофтан. *Низомӣ*

Зи оини мотам инон тофтанд,
Ба тадбири таҷҳиз биштофтанд. *Ҷомӣ*

**инон хуш (ё хаш) кардан** асп рондан (ба сӯе).

Ба ҳар манзиле, к-ӯ инон кард хаш,
Ҳамаш нузл бурданду ҳам пешкаш. *Низомӣ*

**инон яла кардан** *бар чизе киноя аз* майл бар чизе кардан, озими чизе шудан.

Тамошокунон рафт аз он марҳала,
Инон кард бар сайди саҳро яла. *Низомӣ*

**инонро ҳаракат додан** раҳсипор шудан, азимат кардан.

Дар ҳеҷ рикобе накунад пои кас ором
Он лаҳза, ки дастат ҳаракат дод инонро. *Анварӣ*

**инон(-и чизе) ҷустан** хоҳиш пайдо кардан, рағбат намудан ба чизе.

Инони бузургӣ ҳар он кас ки ҷуст,
Нухусташ бибояд ба хун даст шуст.*

**инони азимат (ба ҷое) кардан** қасди сафар (ба ҷонибе) намудан.

Убайдулло Баҳодурхон аз Шайбонихон мунҳазим гардида, инони азимат ба савби Ҳиндустон карда... *«Таърихи Сайидроқим»*

**инони аспи** *касеро* **гирифтан** барои изҳори ҳурмат дар вақти ташрифи касе ҷилави аспро ба даст гирифтан, то ки меҳмон озодона аз асп фуруд ояд.

Дарвеш берун омад ва инони аспи шоҳ бигирифт.
*Хофӣ*

Малик Тоҷиддин Абулфазли Систонӣ инони аспи султонро бигирифт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**инони ақл ба дасти гумон додан** *киноя аз* тобеъ шудан ба шакку шубҳа.

Ёрон дуаспа озими мулки яқин шуданд,
То кай инони ақл ба дасти гумон диҳам. *Ҷомӣ*

**инони** *касе ё чизе* **гирифтан** а) пешгирӣ кардан, пеши касе ё чизеро гирифтан, монеъ шудан.

Чун сел бехудона суви баҳр меравем,
Огаҳ наем, дасти кӣ гирад инони мо. *Бедил*

Моро зи сайри кӯи ту монеъ кӣ мешавад,
Қай метавон инони насими сабо гирифт?! *Сайидо*

б) лаҷом нигоҳ дошта барои аз асп фаромадани касе ёрӣ додан; *киноя аз* хизмат кардан; изҳори эҳтиром намудан.

Даст агар надҳад, ки гирад кас инони он савор,
Бӯсае афтону хезон бар рикобе медиҳад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**аз даст берун шудани инони ихтиёр** бетоқат шудан; берун шудани умур ва ихтиёрот аз даст; **раҳо шудани инони сабурӣ** бетоқат шудан.

То зулфи ӯ ба боди сабо ошно шудааст,
Аз дасти дил инони сабурӣ раҳо шудаст. *Соиб*

**инони хеш кашидан** амалиёти худро маҳдуд кардан, нафси худро нигоҳ доштан.

Бар бодпои ишқ, ки ҳар кас савор шуд,
Бояд инони хеш бағоят кашида рафт. *Ибни Ямин*

**аз даст шудани инони хуш** беихтиёр шудан, бетоқат шудан.

Шатраба бонги ҳавлнок кард ва овозе чунон баровард, ки шерро аз ҷой бурд ва инони хуш аз дасти ӯ бишуд. *«Нигори дониш»*

**инон аз рикоб нашинохтан** тез тохтани асп; **инон ба чанги ағьёр додан** ихтиёрро ба дасти душман супурдан.

Ҳар лаҳза инон ба чанги ағьёр мадеҳ
Дар хилвати хос омро бор мадеҳ. *Ҷомӣ*

**инон бар инон рафтан** паҳлӯи якдигар рафтан, баробар рафтан; баробар будан.

Тарсам, ки рӯзи ҳашр инон бар инон равад
Тасбеҳи шайху хирқаи ринди шаробхор. *Ҳофиз*

**инон дар инон овардан** баробар рафтан, боҳам рафтан; мувофиқат кардан.

Ду хисрав инон дар инон оваранд,
Раҳи дӯстӣ дар миён оваранд. *Низомӣ*

**инон дар инони осмон соидан** сазовори ҳурмату иззат шудан, ба бузургию бузургворӣ ноил гардидан, ба ниҳояти шӯҳрату баландӣ расидан.

Бар замин асту ва лекин тавсани иқболи ӯ
Ҳар замон андар инони осмон censoyaд инон. *Муиззӣ*

**инону рикеб судан** саворӣ кардан.

Қасе, к-ӯ бисояд инону рикеб,
Набояд, ки гирад ба хона шикеб. *Фирдавсӣ*

**ИНОНГИР** عنانگیر **1.** гирандаи лаҷоми аспи касе; **2.** *маҷ.* касе, ки ба рафтани каси дигар монеъ мешавад.

Чун шуд он рӯз ғам инонгираш,
Рағбат омад ба сӯи нахчираш. *Низомӣ*

**ИНОНДОР** عناندار савор, савори моҳир.

Инондор чун ӯ надидаст кас,
Ту гӯй, ки Соми савор асту бас. *Фирдавсӣ*

**ИНОНКАШ** عنانکش **1.** касе, *ки инони аспро* мекашад, ҷилавдор; **2.** *маҷ.* он кӣ ихтиёр дар дасти ӯст; раҳбар.

Шуъла барзад зи сина оташи ӯ,
Ҷониби Каъба шуд инонкаши ӯ. *Ҷомӣ*

**3.** он кӣ лаҷом кашида аспро нигоҳ медорад; **инонкаш кардан** *истодан, таваққуф* кардан.

[Муғулҳо] ... аз он ҷо кӯч фармуда, то канори Кеш инонкаш накарданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИНОНПЕЧ** عنانپیچ **1.** касе, ки инони аспро печонда мегардонад; **2.** *маҷ.* савори моҳир; касе, ки дар ҳунари саворӣ маҳорат дорад.

Инонпечу гурдафкану гурздор,
Чу ман кас набинад ба гетӣ савор. *Фирдавсӣ*

**ИНОНТОБ** عنانتاب **1.** касе, ки инонро метобад, мепечонад; **инонтоб шудан** *киноя аз* савор шудан.

Инонтоб шуд шоҳи фирӯзҷанг,
Миён баст бар хуни бадхоҳ танг. *Низомӣ*

**2.** сифати аспе, ки барои ба кор андохтани вай лаҷом кифоя аст ва ҳоҷати қамчин ва маҳмез надорад; аспи хушҷилав.

Равон кард рахши инонтобро,
Барангехт чун оташ он обро. *Низомӣ*

**ИНОНТОЗ** عنانتاز: **инонтоз кардан** саворӣ кардан.

Ҷарида ба ҳар сӯ инонтоз кун,
Ба хушьёрмағзӣ назар боз кун! *Низомӣ*

**ИНОРА**‖**ИНОРАТ** *а.* اناره‖انارت даргирондан, афрӯхтан, равшан кардан.

Иноран қанодил ва табхири бухур ... барои ӯ муфавваз сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНОС** *а.* اناث *ҷ.* **унсо; иносу зукур** а) модаву нар, модаҳо ва нарҳо; б) занон ва мардон.

Абвоби фисқу фуҷур ба рӯи иносу зукур мафтӯҳ гардад. *«Фатҳнома»*

**ИНОЪ** *а.* اناء *ниг.* **ино.**

**ИНОЯТ** *а.* عنایت мададгорӣ, дастгирӣ, ёрӣ; лутфу марҳамат, меҳрубонӣ, илтифот, таваҷҷӯҳ; **инояти азалӣ** *д.* он чӣ аз азал бахшиш ва ато шудааст, худодод.

Аз таъсири инояти азалӣ ... дар асрори бутпарастӣ назар мекард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Саҳл гардад бо иноятҳои ӯ ҳам дар замон,
Ҳар чӣ аз меҳнат ба рӯи мард айём оварад. *Муиззӣ*

Аҳвол дардмандии дил бениҳоят аст,
Ҳангоми дастгирию вакти иноят аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**иноят кардан** (ё **намудан**) мададгорӣ кардан; лутфу марҳамат кардан.

Чу султон иноят кунад бо бадон,
Куҷо монад осоиши бихрадон! *Саъдӣ*

Иноят намудан ба кори ғариб
Сари фазлу асли накӯмаҳзарист.*

**ИНОЯТНОМА** عنایتنامه нома ва паёми лутфу марҳамат.

Мекушоям захми шамшери туро пеши рақиб,
К-ин иноятномаам аз ҷониби ёр омадаст. *Мушфиқӣ*

**ИНОҚ** I *а.* عناق *ба оғӯш гирифтан, даст ба гардан* андохта аз рӯи муҳаббат вохӯрдӣ кардан.

Рӯзгори шодӣ омад, мутрибон бояд кунун,
Гоҳ нозу гоҳ розу гоҳ бӯсу гоҳ иноқ. *Манучеҳрӣ*

Гирья аз ҳиҷрон бувад ё аз фироқ,
Бо азизонам висол асту иноқ. *Румӣ*

**ИНОҚ** II *м.-т.* ایناق‖اناق рутбаи ёздаҳӯм аз понздаҳ рутбаи олӣ дар Бухорои амирӣ, ки аз наздикони амир ҳисоб мешуд ва фармонҳои ӯро ба мансабдорҳо мерасонд.

Аҳмад ба ғоят маст буда ва ҳарчанд иноқон ба насиҳат гуфтаанд, ки лашкарҳои бисёр расид, боз мебояд гардид ..., илтифот нанамуда ва нашунида. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Абдулқодири иноқ аблаҳи баднажод буд. *Садри Зиё*

**ИНС** *а.* انس одамон, мардум, навъи башар.

Аз раҳе, ки инс аз он огоҳ нест,
З-он ки з-ин махсусу з-ин ашбоҳ нест. *Румӣ*

**инсу ҷин** олами инсон ва ҷин.

Шаҳриёри тан асту ӯ ҷон аст,
Инсу ҷин мар-варо ба фармон аст. *Саноӣ*

**инсу ҷон(н)** одамон ва ҷинҳо.

Ҳама бо доғи тоатат бошанд,
Ҳар кӣ нисбат ба инсу ҷон доранд. *Анварӣ*

**ИНСИБОБ** *а.* انصباب рехта шудани об ва моеоти дигар.

Назла аз инсибоби сард бувад,
З-ӯ ба батнуддимоғ сард бувад. *Саноӣ*

**ИНСИДОД** *а.* انسداد баста шудан, банд гардидан, гирифтор шудан; **инсидоди тӯруқ** баста шудани роҳҳо.

Муқорини ин ҳол ба воситаи инсидоди туруқ дар Язд қаҳтии азиме рӯй намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**инсидоду инфитоҳ** баста шудану кушода шудан.

**ИНСИКОБ** *а.* انسکاب рехта шудан, резиши об ва ғ.

Пушт чун пушти ятими бепадар дар инкисор,
Чашм чун чашми ғариби навсафар дар инсикоб. *Муиззӣ*

**ИНСИЛОХ** *а.* انسلاخ **1.** берун омадани чизе аз чизе, мас. аз пӯст берун омадани мор; луч шудан; **2.** *маҷ.* гузашти вақт, тамом шудани рӯз ва моҳ.

**ИНСИОД** *а.* انصعاد баланд шудан, болоравӣ.

Табару чарх ва рӯин ва санги манҷаниқ ва фалохун чун адъияи мустаҷоба дар инсиод буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНСИРОМ** *а.* انصرام бурида шудан, қатъ шудан, мунқатеъ шудан.

Султон Иброҳим ... аз ... касрати борандагӣ меҳнати бисёр кашида ва баъд аз инсиром ба канори шаҳр рафта. *«Таърихи Фаришта»*

**ИНСИРОФ** *а.* انصراف **1.** баргаштан, бозгаштан, муроҷиат.

Ҳалокухон ба вақти инсироф аз Шом элчии муғулро бо чиҳил навкар ба рисолат ба Миср фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**рухсати** (ё **иҷозати**) **инсироф** иҷозати гашта рафтан, рухсати бозгашт.

Ва чун шоҳ саҳроро аз чаранда ва ҳаворо аз парранда холӣ сохт, лашкариён иҷозати инсироф ёфтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Рӯзе ба азимати рухсати инсироф ба тарафи Туркистон ва Мовароуннаҳр назди саркор рафтам. *Аҳмади Дониш*

2. сарф кардан, харҷ кардан.

Падари шумо чандин нуқуд ва аҷнос дар хизона нигоҳ дошт ва ба тадриҷу мурур инсироф менамуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИНСОН** *а.* انسان 1. одам, одамӣ, башар.

Чу инсон надонад ба ҷуз хӯрду хоб,
Кадомаш фазилат бувад бар давоб? *Саъдӣ*

2. *маҷ.* мардумаки чашм.

Мардуми чашмам ба хун оғушта шуд,
Аз куҷо он зулм бар инсон кунанд? *Ҳофиз*

**ИНСОНИЯТ** *а.* انسانیت башарият, навъи инсон, мардум, одамон.

Ҷавҳаре, ки шоистаи либоси инсоният шуда буд, чӣ навъ ӯро ба кисвати хар баранд. *Аҳмади Дониш*

**ИНСОФ** *а.* انصاف 1. нисф кардан, ду тақсими баробар кардан, нима кардан бе каму зиёд; 2. адлу дод ва росткорӣ кардан, ростӣ.

Баъди ҷаври дилбарон уммеди инсофе бувад,
Кошки ҷаври фалак чун ҷаври эшон бошаде. *Адиб Собир*

Саҳбо марде соҳиби ҳиммат ва инсоф буд. *Садри Зиё*

**ба инсоф** аз рӯи инсоф, мувофиқи инсоф, аз рӯи адолат.

Аз он баҳравартар дар офоқ кист,
Ки дар мулкронӣ ба инсоф зист? *Саъдӣ*

Дар кӯи вафои ту ба инсоф
Як дил ба ҳазор ҷон дареғ аст. *Анварӣ*

**инсоф додан** аз рӯи ҳақиқат ҳукм кардан, аз рӯи ҳақиқат гап задан.

Бас сабзаву гул дамид дар сояи абр,
Инсоф бидеҳ, ки хуш тамошогоҳ аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**инсоф кардан** адолат кардан, мурувват намудан; **инсоф ситонидан** (ё **ситадан**) талаби адолат кардан; интиқом гирифтан.

Инсоф аз вакили дарьё хоҳам ситад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**инсоф хостан** адолат талаб кардан, раҳму мурувват хостан.

Дар ҷаҳон аз зулми мо инсоф хоҳ
В-аз фалак бедоди моро дод кун. *Адиб Собир*

**ИНСОФҶӮ** انصافجو касе, ки хоҳон ва ҷӯёи адолату инсоф бошад, додхоҳ.

Пас Сулаймон гуфт: Эй инсофҷӯ,
Доду инсоф аз кӣ мехоҳӣ бигӯ! *Румӣ*

**ИНСӢ** *а.* انسی мансуб ба инс.

Дев чун оҷиз шавад аз ифтинон,
Истионат ҷӯяд ӯ аз инсиён. *Румӣ*

**ИНТИБОҚ** انطباق мувофиқ шудан, баробар шудан, ба якдигар мутобиқ шудан.

Дар авони интибоқу таквини маводид мумтанеъ ва мустаҳил буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИБОҲ** *а.* انتباه 1. бедор шудан; бедорӣ; 2. ҳушьёр шудан, огоҳ шудан; ҳушьёрӣ, огоҳӣ.

Ҳазор бор фитодам ба доми дидаву дил,
Ҳанӯз ҳеҷ намебошад интибоҳ маро. *Убайди Зоконӣ*

Хоҷаро аз ин ҳадис интибоҳе ҳосил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИВО** *а.* انطوا барҳам печидагӣ, печидан, навардида шудан.

Тамоми ҳақоиқи аъён бар сабили интивои илмӣ дар ҳақиқати ӯ мундариҷ ва мундамиҷ буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИНТИЗОМ** *а.* انتظام 1. тартиб ва низом, дуруст сохта шудан, ҷо ба ҷо будани корҳо, батартибӣ, ба тартиб даромадан.

Интизоми умури мо мушоҳада мекунад ва аз он кӯфтахотир мешавад. *Авфӣ*

Он ки гардун дар интизоми умур
То ки шогирди ӯст — устод аст. *Анварӣ*

2. ҷой гирифтан; **интизом ёфтан** ба қатори чизе даромадан, дохил шудан.

Тоҳир дар силки атабаи хилофат интизом ёфта мулозамат менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИЗОР** *а.* انتظار чашм ба роҳ будан; чашмдошт; умедворӣ, мунтазирӣ, нигаронӣ ба вуқӯи чизе.

Муддате дар ранҷи интизор ба сар бурдам. *Авфӣ*

**интизор бурдан** чашм ба роҳ будан, нигарон шудан.

Шогирдон ба мадраса омада, интизори қудуми ҳазрати устоз мебурданд. *Садри Зиё*

**интизор доштан** (ё **кашидан**) *ниг.* **интизор бурдан.**

**ИНТИЗОРӢ** انتظاری 1. мансуб ба интизор; 2. нигаронӣ, мунтазирӣ.

Ниҳодӣ рӯ ба роҳу ваъдаи боз омадан кардӣ
Маро аз интизорӣ дар азоб андохтӣ, рафтӣ. *Сайидо*

**интизорӣ кашидан** нигарон шудан, мунтазир шудан.

Ҳазрати эшон то вақти тайёр шудани таоми дубора хеле интизорӣ кашида, гурисна монда буданд. *Садри Зиё*

**ИНТИЗОЪ** *а.* انتزاع кашида баровардан, канда баровардан, аз ҷо берун овардан, баркандан; кашида гирифтан.

Мухолифон Фарғонаро аз Аҳмад интизоъ намуда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Шерхон валади Муҳаммадшоҳи Адлӣ бо чиҳил ҳазор савори афғон ба қасди интизои Ҷунпур аз оби Ганг бигузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ИНТИКОС** *а.* انتکاس сарнагун шудан; сарнагунӣ, вожгунӣ.

Табиат худ ӯро ба тариқи интикос ва инъикос рӯй ба самти асфал гардонад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИНТИМО** *а.* انتما ба касе нисбат ёфтани чизе; нисбат, тааллуқ.

Интимои халаф бар эшон аз ваҷҳи иффати волида собит гашт. *«Калила ва Димна»*

Аз эътидоли ҳавое, ки давлатат дорад,
Бодро чу набот интимои нашву намост. *Анварӣ*

**интимо кардан** мансуб шудан, нисбат додан.

Ба ҷуз ба хидмати ту банда интимо накунад,
Ба ҳар куҷо ки пижӯҳиш равад зи наслу нажод. *Камоли Исмоил*

**ИНТИМОС** *а.* انطماس нопадид шудан, аз байн рафтан.

Баҳман ... дар инҳитоту интимоси он дудмон камари ҷидду иҷтиҳод бар миён устувор намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИОШ** *а.* انتعاش **1.** аз ҷо бархостан, баланд шудан; **2.** *маҷ.* аз бемори хестан, некӯ шудан, некӯҳол шудан; **3.** айшу нишот.

Чироғи интиошам гашт равшан,
Қашидам шӯъла чун оташ зи доман. *Нозим*

Асбоби маошу интиоши ӯро мувофиқи ҳоли ӯ мураттаб дорад. *Аҳмади Дониш*

**интиош ёфтан** ба айшу нишот расидан, шодиву хурсандӣ дидан.

Дигар аз сабабҳои тиби маош,
Ки ёбанд аз он ҷисму ҷон интиош... *Ҷомӣ*

**ИНТИСОБ** I *а.* انتساب нисбат доштан; нисбат, алоқа; хешӣ.

Осмон то домани маҳшар набудӣ пойдор,
Гар ба қадри ту набудӣ осмонро интисоб. *Муиззӣ*

**интисоб доштан** нисбат доштан, хеш будан.

Чӣ хуш будӣ, ки Азиз интисобе ба хонадони Иброҳим доштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**интисоб кардан** нисбат ёфтан; хешӣ ёфтан, хеш шудан.

Фалак ба хоки ҷаноби ту интисоб кунад,
Ки ин насаб ба ҳақиқат беҳини ансоб аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**ИНТИСОБ** II *а.* انتصاب насб карда шудан, барқарор шудан, ҷойгир шудан; **интисоб ёфтан** барқарор гардидан, шинонда шудан.

Хисрави хуршедчатр — он ки зи килку кафаш
Парчами шаб ёфт ранг, рояти субҳ — интисоб. *Хоқонӣ*

**ИНТИСОР** *а.* انتصار **1.** нусрат ёфтан, пирӯзӣ ва ғалаба ёфтан; **2.** ёрӣ ва кӯмак додан.

Писари амалдори сипаҳсолори Самарқанд ба интисори мунтасир дар ҳаракат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИСОФ** *а.* انتصاف адлу дод, додгарӣ, додгирӣ.

Ҳофиз асири зулфи ту шуд, аз худо битарс,
В-аз интисофи Осафи ҷамиқтидор ҳам. *Ҳофиз*

Асари инсофу интисоф дар ӯ зоҳир шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИНТИСОХ** *а.* انتساخ **1.** нусха бардоштан; нусхабардорӣ; **2.** лағв кардан, бекор кардан; маҳв кардан, нобуд кардан.

Ба тамҳиди бисоти маъдалату инсоф ва ба интисохи русуми бидъату эътисоф пардохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИСОҚ** *а.* انتساق назму низом пайдо кардан, мунтазам шудан, ба тартиб даромадан.

Интисоқи аъмолу интизоми ... эшон муттарид бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИСОҲ** *а.* انتصاح насиҳат қабул кардан, ба насиҳат гӯш додан, андарз гирифтан.

Боз ситру покию зӯҳду салоҳ
Ӯ зи мо беҳ донад андар интисоҳ. *Румӣ*

**ИНТИТОҲ** *а.* انتطاح **1.** шох ба шох задан, сару шох задани гов, тагал ва ғ.; **2.** *маҷ.* дасту по задан, талош (дар обдонӣ ва шиноварӣ).

Дасту по сокин ба об-андар са(б)боҳ
Беҳ равад аз аъҷамӣ бо интитоҳ. *Румӣ*

**ИНТИФО** *а.* انطفا хомӯш ва кушта шудани чароғ ё оташ.

Интифои ноираи ин фитна ҷуз ба истеъмоли шамшери обдор муяссар нагардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**интифо ёфтан** хомӯш шудан, фурӯ нишастан(-и оташ).

Оташи муҳаббати вай низ интифо ёфта, дил аз ӯ бардорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**интифо пазируфтан** *ниг.* **интифо ёфтан.**

Ва ба якборагӣ шӯълаи давлати оли Сомон интифо пазируфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИФОЪ** *а.* انتفاع нафъ гирифтан, фоида бурдан, суд бурдан; нафъ, фоида, суд; ҳосил.

Зоеътарини молҳо он аст, ки аз он интифоъ набошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва замин аз хасу хошоки монеаи заръ пок кунем, то қобили интифоъ ... гардад. *Аҳмади Дониш*

**интифоъ гирифтан** суд ёфтан, нафъ дидан.

Як рамаи уштур ӯро доданд, то аз насли он интифоъ гирад. *Авфӣ*

**ИНТИХОБ** *а.* انتخاب ҷудо карда гирифтан, баргузидан; писандидан, беҳтар донистан.

Амири сонӣ бозори сафоҳату балоҳат ва бехирадиро гарм намуда, ҷуз хӯрду хоб аз сафҳаи офоқ ҳеҷ чизро интихоб накард. *Аҳмади Дониш*

**интихоб** *аз* (*ё бар*) *касе, чизе* **будан** тарҷеҳ бар чизе, касе доштан, беҳтар аз чизе будан.

Хирқаи сӯфиёни азрақпӯш
Бар ҳазор атлас интихоби ман аст. *Анварӣ*

**ИНТИШОР** *а.* انتشار паҳн шудан, пароканда шудан, фош шудан; **интишор ёфтан** паҳн шудан; фош шудан, овоза шудан; **интишор кардан** паҳн кардан, пароканда кардан.

Саъдӣ чу ҳар нафас, ки баровард дар саҳар,
Чун субҳ дар басити замин интишор кард. *Саъдӣ*

**ИНТИҚОЗ** *а.* انتقاض **1.** шикастани аҳду паймон; **2.** шикаст ёфтан; хароб шудан.

Дар ҳаллу ақд ҳабли матин аст азми ту,
З-он ҳамчу риштаи абадаш интиқоз нест. *Заҳири Форьёбӣ*

**интиқоз ёфтан** шикаст дидан, ба шикаст дучор омадан.

*Шавкати оли Салҷук низ интиқоз ёбад.*
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИҚОЛ** *а.* انتقال 1. аз ҷое ба ҷое рафтан, кӯчидан, ҷой иваз кардан; аз ҷое ба ҷое нақл кардан.

Ҳар кас, ки чун сафина дар ин баҳри беканор
Пои сукун гирифт, сари интиқол ёфт. *Шоҳин*

**интиқоли камият ба кайфият** гузаштани миқдор ба сифат; **интиқоли мавзӯъ** табдили мавзӯъ, бадал кардани мавзӯъ.

Ва интиқоли мавзӯъ аз ҳар яке ба яке муҳол набувад. *Насириддини Тӯсӣ*

**интиқол кардан** ҷо иваз кардан, кӯчидан; гузаштан.

Ба қозигии Вобканд аз қазои тумани Варгонза интиқол кард. *Садри Зиё*

**интиқол фармудан** кӯчидан, ҷой иваз кардан.

Офтоб аз шаҳр ба шаҳр интиқол мефармуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *маҷ.* мурдан, вафот кардан.

**ИНТИҚОЛОТ** *а.* انتقالات *ҷ.* **интиқол** 1.

Юмкин, ки баъд аз он миёни варасаи он шахс муқосамае рафта ва ин амлок ба мубояат ба интиқолот ба мардуми мухталиф мунтақил шуда.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИНТИҚОМ** *а.* انتقام қасд гирифтан аз касе, қасос.

Мардумозореро ҳикоят кунанд, ки санге бар солеҳе зад; дарвешро маҷоли интиқом набуд. *Саъдӣ*

... Ва теғи интиқом дар наём накунам.
*Аҳмади Дониш*

**интиқом кашидан** интиқом гирифтан, ниқор гирифтан.

Он туркро ба як-ду қадаҳ маст кун чунон,
Қ-аз гардиши замона кашад интиқоми мо. *Ҷомӣ*
Интиқомамро зи зулфаш мӯ ба мӯ хоҳам кашид,
Орзӯямро зи лаълаш сар ба сар хоҳам гирифт.
*Фурӯғӣ*

**интиқом ҷустан** интиқом хостан, ниқор талабидан; ниқор гирифтан.

Ҳар кӣ дар узлат бувад, аз вай наҷӯянд интиқом,
Интиқоми чарх бо ман сар ба сар дар узлат аст.
*Адиб Собир*

**ИНТИҚОС** *а.* انتقاص камшавӣ, косташавӣ.

Азлу насби ҳукком мӯҷиби интиқоси амвол ва ихтилоли аҳвол менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИҚОШ** *а.* انتقاش нақш бастан, нигошта шудан.

Қарор аз интиқоши гунаи дил
Бигирад дар ҳарими сурати гил.
*Бадрии Кашмирӣ*

**интиқош пазируфтан** нақш бастан, нақшбанд шудан.

Сурати ҳоли амири габрон бар саҳифаи замири амири соҳибқирон интиқош пазируфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИҲО** *а.* انتها ба поён расидан, поён, охир; *муқобили* **ибтидо.**

Ва ибтидои ҳоли ӯ то интиҳо моро баргӯй.
*«Таърихи Систон»*

Ва ибтидову интиҳои онро ташхис кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ИНТИҲОЗ** I *а.* انتهاز мунтазири фурсат будан; ғанимат шумурдани фурсат; фурсат ёфтан; **интиҳози фурсат бурдан** (*ё* **кардан, намудан**) фурсат поидан, мунтазири фурсат истодан.

Маҷдулмулк ... ба иттифоқи Садриддини Занҷонӣ интиҳози фурсате мекард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Фиристодагон интиҳози фурсат намуда, шабе худро ба қалъа афкананд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНТИҲОЗ** II *а.* انتهاض бархостан; баланд шудан.

Афтодагони садмати қаҳри туро дигар
То нафхи сур ҳам тамаи интиҳоз нест.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ИНТИҶОЪ** *а.* انتجاع 1. ба ҷустуҷӯи обу алаф рафтан; 2. ба талаби некӯӣ ва манфиат шудан.

Ва ман аз Ҳирӣ бар сабили интиҷоъ бад-он ҳазрат пайвастам. *Низомии Арӯзӣ*

Ҳам охир набигрезад аз пақду ҷинс,
Ки мустағниям дорад аз интиҷоъ. *Хоқонӣ*

**ИНФИКОК** *а.* انفکاک аз ҳам ҷудо шудан, ҷудо шуда дур шудан; ҷудоӣ; озодӣ.

Ва илтизом бар авомир ва инфикок аз навоҳӣ бошад ба қадри вусъ ва имкон. *Аҳмади Дониш*

◇ **инфикоки рақаба** озод шудани ғулом аз ғуломӣ.

**ИНФИОЛ** *а.* انفعال 1. асари чизеро пазируфтан, ба худ гирифтан, таъсир гирифтан; 2. шармандагӣ, хиҷолат, шарм, ҳаё.

Чу васфаш сарсарӣ кардан муҳол аст,
Ба диққат низ ҷои инфиол аст. *Нозим*
Савдо, хамӯш бош, ки гардун зи инфиол
Акнун туро ба ҷаҳлу ҷунун кард муттаҳам. *Савдо*

**инфиол бурдан** (*ё* **хӯрдан**) шарм кардан, дар хиҷолат мондан; **инфиол додан** шарм доронда; шарманда кардан; **инфиол кашидан** (*ё* **доштан**) шарм кардан, хиҷолат кашидан.

Сикандар чу бишнид ин арзи ҳол,
Зи лашкар кашидан кашид инфиол. *Ҷомӣ*

**инфиол хӯрдан** *ниг.* **инфиол бурдан;** 3. ошуфтагӣ.

**ИНФИОЛИЁТ** *а.* انفعالیات *ниг.* **инфиолот.**

**ИНФИОЛОТ** *а.* انفعالات *ҷ.* **инфиол** 1.

Аввал кайфияти махсуса ба ҳавоси панҷгона ва онро инфиолиёт ва инфиолот хонанд.
*Насириддини Тӯсӣ*

**ИНФИОЛӢ** انفعالی мансуб ба инфиол; **қуввати инфиолӣ** қуввати таъсирпазир, қуввате ки қобили таъсир гирифтан аст.

Валекин ин ҷо ду қувват ба кор аст: яке қуввати феълӣ ва яке қуввати инфиолӣ. *Ибни Сино*

**ИНФИРОД** *а.* انفراد фард шудан, танҳо шудан; танҳоӣ, яккагӣ.

Аз даҳшати инфирод ва беёрӣ ба ғоят малул шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИНФИРОЗ** *а.* انفراز ба хелҳо ҷудо шудан, навъ ба навъ шудан.

**ИНФИСОЛ** *а.* انفصال аз ҳам гусастан, аз ҳам ҷудо шудан; ҷудой.

Аксро кай бошад аз нур инқитоъ,
Мавҷро чун бошад аз баҳр инфисол?! *Ҷомӣ*

Аҳди муҳаббате, ки дар миён овардаам, аз тааррузи инфисол масун хоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**инфисол ҷустан** ҷудой ва дурӣ хостан; халосӣ талабидан.

Аз дасти ғам инфисол меҷӯӣ, — нест,
Бо моҳи нав иттисол меҷӯӣ — нест,
Аз ҳуру парӣ висол меҷӯӣ, — нест,
Аз ҳар касе ту хисол меҷӯӣ, — нест. *Хоқонӣ*

**ИНФИСОҲ** *а.* انفساح **1.** кушодагӣ, вусъат; **2.** *маҷ.* хушӣ.

Мусо ... талоқати лисону ... инфисоҳи замир дархост намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНФИТОР** *а.* انفطار шикофта шудан, таркидан; таркиш.

Равшании ақлҳо аз фикратам,
Инфитори осмон аз фитратам. *Румӣ*

**ИНФИТОҲ** *а.* انفتاح кушода шудан, боз шудан, во шудан.

... Ба дари ғор расида, осори инсидоду инфитоҳ дид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНФИҶОР** *а.* انفجار **1.** таркидан, таркиш.

Бад-ин сабаб иншиқоқ ва инфиҷори бисьёр дар табақаи ҳаҷар воқеъ шуда бошад. *Аҳмади Дониш*

**2.** равон шудан, ҷорӣ шудан, шикофта равон шудан, мас. об аз чашма, чирк аз пучак.

**ИНФОЗ** *а.* انفاذ иҷро кардан, ба ҷо овардан, иҷро кардани ҳукму фармон.

Аввал коре, ки Абӯбакр кард, инфози ҳукми расул буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Вилояти Баҳруҷ бесоҳиб аст ..., он ҷоро дар тасарруф оваранд ва дар инфози ин нийят таъвиқу таъхир ба худ роҳ надиҳанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИНФОҚ** *а.* انفاق харҷ кардан, сарф кардан; нафақа додан, маош додан, бахшиш кардан; нафақа, бахшиш.

Агар тавфиқи эҳсоне ва маҷоли инфоқе бошад, бар он надомат шарт нест. *«Калила ва Димна»*

Рухсораи арӯси мулкро ба зевари инфоқ ... перостанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**инфоқ афтодан** нафақа ва маош дода шудан; бахшиш карда шудан.

Бист ҳазор динор бар мурооти муаллифон ва мусаннифони китоб инфоқ афтода буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНХИДОЪ** *а.* انخداع фиреб хӯрдан, фирефта шудан.

**ИНХИЗОЛ** *а.* انخذال худро бечора ва оҷиз дидан, бечора ва оҷиз шудан.

Асари заъфу инкисор ва далели ҳайрату инхизол дар хештан медидам. *«Калила ва Димна»*

**ИНХИЛОЪ** *а.* انخلاع барканда шудан; дур шудан, баркапор шудан.

**ИНХИФОЗ** *а.* انخفاض ба нишеб афтодан, ба пастӣ афтодан; нишебу пастӣ.

То офтоби давлати ту иртифоъ ёфт,
Қори мухолифони ту ҷуз инхифоз нест.
*Заҳири Форьёбӣ*

... Шавкати ҳазрати соҳибқирон ва инхифози давлати Туғтамишхон талаб доштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНШИОБ** *а.* انشعاب ба шӯъбаҳо ҷудо шудан, шӯъба-шӯъба шудан; шоха-шоха шудан, мас. дарахт, роҳҳо.

Иштиқоқу иншиобу юмну юср андар ҷаҳон
Аз ямину аз ясорат бод то явмулҳисоб. *Муиззӣ*

**ИНШИРОҲ** *а.* انشراح **1.** кушода шудан, кушодагӣ; *маҷ.* шодӣ ва хурсандӣ.

Мусо ... иншироҳи садру ифтитоҳи табъ дархост намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* шарҳу эзоҳ; **инширох додан** шарҳ додан.

Расоил ба пояи сарири аъло фиристод ва кайфияти бедоди лашкари қиёматасари ӯзбакро инширох дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНШИҚОҚ** *а.* انشقاق шикофта шудан, таркидан, кафидан.

Сомирӣ ... ба мулки худ иншиқоқи қамар мушоҳада фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИНШО** *а.* انشا **1.** огоз кардан, шурӯъ кардан; офаридан, сохтан.

[Ғозонхон] аз он ҷо ба ҷониби Ҳамадон даромада дар хонақоҳи муборак, ки дар Бузинҷурд эҳдос ва иншо фармуда ва бар он авқофи беандоза карда, нузул фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** навишта, навишташуда, эҷодшуда; навиштае, ки дар он санъати сухан ва саҷъу қофия ба кор рафта аст.

Ҳамопо ки дар Форс иншои ман
Чу мушк аст беқимат андар Хутан. *Саъдӣ*

Бе он ки донияи дабирӣ дорад, шуғл ба имло ва иншо кунад. *Аҳмади Дониш*

**иншо кардан** (*ё* **намудан**) навиштан, аз худ чизе эҷод кардан.

Аъробӣ ... чанд байти муносиби ҳол дар камоли фасоҳат ва балоғат бар бадеҳа иншо кард. *Ҷомӣ*

**ИНШОД** *а.* انشاد таъриф кардан, шеър хондан, шеърхонӣ; шеър гуфтан.

Он муштарилиқо, ки дар иншоди ин ғазал
Ровии базми ӯ назари Зӯҳра ёр ёфт... *Анварӣ*

**ИНШОНАВИС** انشانویس он кӣ чизеро бо ибораторой ва саҷъу қофия менависад; муншӣ, мирзое, ки ҳуҷҷатҳои расмиро менависад.

Мирзо Азим муқаддами иншонависони рӯзгор буд.
*Садри Зиё*

**ИНШОНАВИСӢ** انشانویسی муншигӣ, мирзой, бо ибораторой навиштани ҳуҷҷатҳои расмӣ.

Бад-ин ҷарима аз мансаби иншонависӣ маъзул шуд. *Садри Зиё*

**ИНШООЛЛОҲ** *а.* انشاالله *д.* агар худо хоҳад.

Берун зи вуқуфи ғайр бошад,
Иншооллоҳ ки хайр бошад. *Ҷомӣ*

**ИНШОР** *а.* انشار зинда гардонидан, эҳьё кардан.

Ҳуҷҷати инкор шуд иншори ту,
Аз даво бадтар шуд ин бемори ту. *Румӣ*

**ИНЪИДОМ** *а.* انعدام нест шудан, нобуд шудан; нобудӣ.

[Муш] гуфт: Адами он [душманӣ] ба инъидоми зоти ҳар ду бозбаста хоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун қуту қуввати эшон рӯй дар инъидом ниҳад, ночор шаҳру қалъа таслим намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНЪИКОС** *а.* انعکاس **1.** намудор шудани шакли ҳар чизе дар ҳар ҷисми шаффоф, монанди об, оина ва ғ.; акс ёфтан, мунъакис шудан; **2.** чаппа шудан, вожгуна шудан; *маҷ.* бад шудан.

Ҷумла раҳ ҳайрону маст ӯ з-ин аҷаб,
З-инъикоси рӯзию роҳи талаб. *Румӣ*

◇ **инъикоси савт** акси садо, бозгашти овоз.

**ИНЪИТОФ** *а.* انعطاف **1.** хам шудан, дуқат шудан, дуто шудан; **2.** баргаштан, бозгардидан.

... Бал ҳаёте бувад дар аъзо, ки бо вуҷуди он қобили инъитоф ва инҳино набошад ба осонӣ. *Насириддини Тӯсӣ*

**инъитоф додан** гардондан, тофтан.

Аз он манзили пок инони азимат инъитоф дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНЪИҚОД** *а.* انعقاد **1.** баста шудан; мунъақид шудан; бастагӣ; **2.** фароҳам омадан, ҷамъ омадан; **инъиқод доштан** пайваст будан, вобастагӣ доштан.

Бо ҷавоне зи ақрабои гузин
Нисбаташ дошт инъиқоди яқин. *Бедил*

**ИНЪОМ** *а.* انعام неъмат додан, эҳсон кардан; ато, бахшиш, ҳадья.

Дидам, ки чунин бар ҳама инъоми ту ом аст,
Дасти тамаъ аз домани ибром гирифтам. *Шоҳин*

Искандар эшонро инъоми бисьёр фармуд ва бинавохт. *«Фатҳнома»*

**ИНҚИБОЗ** *а.* انقباض **1.** гирифта шудан, дарҳам кашида шудан; гирифтагӣ, дарҳам кашидашавӣ.

Набз мебояд гирифт ва набз ҳаракати инқибоз ва инбисот аст. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** *маҷ.* торик шудан.

Қадри ту кавкабест, ки бар осмони мулк
То субҳи маҳшараш хатари инқибоз нест. *Заҳири Форьёбӣ*

◇ **инқибози табъ** қабзият, сахт шудани меъда; **ҳолати инқибоз** афсурдагӣ, ғамгинӣ, хафагӣ.

**ИНҚИЁД** *а.* انقیاد итоат кардан, гардан фуровардан, фармонбардорӣ кардан, мутеъ шудан, ром шудан; итоат, фармонбардорӣ.

Бар умум воҷиб омад инқиёд ва мутобиати эшон. *Насириддини Тӯсӣ*

**инқиёд кардан** итоат намудан, фармонбардорӣ кардан.

Тавозӯъкунон инқиёдаш кунӣ,
Гар аз рӯи инсоф ёдаш кунӣ. *Ҳотифӣ*

Алифро алаф гар кунад эътиқод,
Ба ин говмардум макун инқиёд! *Шоҳин*

**ИНҚИЗО** *а.* انقضا ба охир расидан, тамом шудан, поён ёфтан; охир, поён.

Он шахс агар пеш аз инқизои як сол чизе талабидӣ, фармон додӣ, то он чи ба ӯ додаанд, истирдод намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Пас аз инқизои ин маҷлис нудамо ва маҷлисиёнро биталабад ва камтар фӯҳшу лағв бигӯяд. *Аҳмади Дониш*

**инқизои замон** гузаштани замон, тамом шудани вақт.

Пас аз инқизои замони нашот,
Чу барчида шуд маҷлиси ихтилот. *Бедил*

**инқизои муддат** ба сар расидани вақт, тамом шудани мӯҳлат.

Баъд аз инқизои муддати ҳашт моҳ ҳавои ёру диёр ва ҳубби ватан аз замир сар бизад. *Аҳмади Дониш*

**ИНҚИЛОБ** *а.* انقلاب мунқалиб шудан, дигаргун шудан; аз ҳолате ба ҳолате баргаштан; изтироб, нооромӣ.

Омадем аз ғайб аввал дар ҷаҳон,
Ҳам бад-ӯ дармеравем аз инқилоб. *Шамси Табрезӣ*

Тӯфонот ва ҳодисот ва инқилобу қатли ом — ҳама боиси он аст, ки табдили аҳвол шавад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**инқилоби вазъ** дигар шудани вазъият.

Аз ғами инқилоби вазъи қадим
Ҳар сари мӯи ман дил аст ду ним. *Бедил*

**инқилоби замона** дигаргун шудани замон, тағьироти рӯзгор.

Зи инқилоби замона аҷаб мадор, ки чарх
Аз ин фасона ҳазорон ҳазор дорад ёд. *Ҳофиз*

**инқилоб додан** дигаргун кардан, табдил додан; беором кардан.

Гоҳ риндам, гоҳ зоҳид, ваҳ намедонам чаро
Инқилоби чарх то чанд инқилобам медиҳад. *Фузулӣ*

◇ **инқилоби аҷал** дигаргуние, ки аҷал пеш меоварад.

Дасти ман ба инқилоби аҷал аз домани ту кӯтоҳ гардад. *Авфӣ*

**инқилоби чарх** гардиши чарх, дигаргун шудани замона, ҳодисоти замон.

**ИНҚИЛОБОТ** *а.* انقلابات *ҷ.* **инқилоб.**

Сухан дар безабтӣ ва инқилоботи замон мерафт ва таваққӯи фасоду балво дар мизоҷи рӯзгор ғолиб буд. *Аҳмади Дониш*

**ИНҚИЛОЪ** *а.* انقلاع аз бех барканда шудан.

Ва ӯро як чиз беш намондааст, то ба ҳайвон расад ва он инқилоъ аст аз замин ва ҳаракат дар талаби ғизо. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИНҚИРОЗ** *а.* انقراض бурида шудан, ба охир расидан, тамом шудан, аз миён рафтан, нобуд шудан.

Ин суннат то инқирози олам ... ба ёдгор боқӣ монад. *«Равзат-ус-сафо»*

Искандари Зулқарнайн ... бар эшон фармуд, ки дар ин замин шаҳре ... сохта гардад, онро мусаммо ба исми Ҳирот хоҳиш намуд, ки то инқирози олам исми ӯ боқӣ монад. *«Фатҳнома»*

**ИНҚИСОМ** *а.* انقسام **1.** қисм-қисм шудан, ба қисмҳо ҷудо шудан, тақсим шудан; **инқисом ёфтан** тақсим шудан.

Ҳукамо гуфтаанд: Аз аҳли рӯзгор ҷамъе, ки даъвии дӯстӣ мекунанд, бар се фариқ инқисом меёбанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чист оқилро фазилат ҷамъи гавҳарҳои фазл,
Нест ҷуз оқил, чу ёбад он гуҳарҳо инқисом. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* парокандагӣ, парешонӣ; **инқисоми хотир** парешонхотирӣ.

Мӯбади мӯбадонро мутаҳайир мебинам ва осори инқисоми хотир мушоҳада мекунам. *Авфӣ*

**ИНҚИТОЪ** *а.* انقطاع **1.** қатъ шудан, аз ҳамдигар ҷудо шудан; буридашавӣ, кандашавӣ; **2.** танҳоӣ, ҷудоӣ, дурӣ аз мардум.

Пеши ин ҷамъӣ чу шамъи осмон,
Инқитоу хилваториро бимон. *Румӣ*

Дилҳо кабоб мешавад аз оташи видоъ,
Ё раб, ки барфитад зи ҷаҳон расми инқитоъ!
*Шавкат*

**ИНҲИДОМ** *а.* انهدام вайрон шудан, хароб шудан; вайронӣ, харобӣ.

Ва дар мақоми инҳидоми мабонии ҷоҳу ҷалол ва ҳашамати Хоҷа Низом эҳтимоми тамом ба ҷой оварданд. *Восифӣ*

**инҳидом ёфтан** хароб шудан.

Асоси мутобаат ва мутоваат инҳидом наёбад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНҲИДОР** *а.* انحدار ба нишеб фурӯ омадан, сарозер шудан; **дар инҳидор омадан** сарозер шудан.

Чун сел, ки аз фарози кӯҳ дар инҳидор ояд, монанди шерони гурисна, ки рӯй ба галаи оҳу ниҳанд, ба тарафи мухолифон равон шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНҲИЗОМ** *а.* انهزام шикаст хӯрдан, пароканда шуда гурехтани лашкар; **инҳизом ёфтан** шикаст хӯрдан.

Лашкари мухолиф аз сити савлати ӯ инҳизом ёфта, роҳи идбор паймояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИНҲИЛОЛ** *а.* انحلال **1.** ҳал шудан, маҳлул гардидан; **инҳилол ёфтан** ҳал шудан.

Дар ҳалли онҳо саъй мекардам ва он инҳилол намеёфт. *Восифӣ*

**2.** аз ҳам ҷудо шудан, аз ҳам рехта шудан, пароканда шудан; фосид шудан, нобуд шудан.

Пас фано бар ӯ раво набувад ва ба инҳилоли таркиби бадан маъдум нашавад. *Насириддини Тӯсӣ*

**3.** кушода шудани гиреҳ.

**ИНҲИНО** *а.* انحنا **1.** кач шудан, хам шудан; хамидагӣ, хамӣ, дутоӣ; **инҳино пазируфтан** кач шудан, хам шудан.

Қомати ӯ ... ба сони камон инҳино пазируфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* пастию баландӣ.

Аммо ҳукамои Ҳинд ва Хитой аз ҷиҳати инҳинои арозии эшон аз маъмураи маскун сатвати шариати ҳаққа бад-эшон нарасида... *Аҳмади Дониш*

**ИНҲИРОФ** *а.* انحراف аз роҳ бароманан, рӯ тофтан; кач рафтан, баргаштан ба тарафе.

Аз роҳи падар ва аҷдоди худ инҳироф намудай, бояд ки мустанди разму корзор бошӣ.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қоматам аз заъф хам гардида монанди ҳилол,
Тандурустӣ бо мани дилхаста дорад инҳироф.
*Сайидо*

**инҳироф варзидан** рӯ гардонидан, сарпечӣ кардан.

...Аз исроф ва итлоф инҳироф варзид.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИНҲИСОР** *а.* انحصار **1.** иҳота шудан; ба даруни чизе гунҷонда шудан, мунҳасир ба чизе шудан; **2.** махсуси чизе будан; вобаста, манут.

Бениёзиҳои ин ҷо инҳисори ҷилва нест,
Шоҳи мо дар анҷуман дигар, ба хилват дигар аст.
*Бедил*

**ИНҲИТОТ** *а.* انحطاط фуруд омадагӣ, паст шудан; пастравӣ, таназзул; *маҷ.* коҳида шудан, коста шудан.

Қори ӯ дар инҳитот афтод ва муфлис гашт.
*Авфӣ*

**ИНҲИФОЗ** *а.* انحفاظ нигоҳдорӣ, муҳофизат.

Ҳукми Қазомутоъ нифоз ёфт, то дар инҳифози рояти шавкати ӯ тариқи эҳтимом маслук дорад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИНҲО** *а.* انهاء хабар расонидан, хабар додан.

**ИНҶАҲОНӢ** اینجهانی мансуб ба ин ҷаҳон, мансуб ба ин дунъё.

Нахоҳам бе ту, ёро, зиндагонӣ,
На осонию коми инҷаҳонӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ИНҶИЛ** *а.* انجیل номи китоби муқаддаси масеҳиён, китоби муқаддаси дини исавиён (христианҳо).

То абр Масеҳо шуду булбул ҳама Инҷил
Бархонад, бар кӯҳ падид ояд зуннор. *Хисравӣ*

**ИНҶИЛО** *а.* انجلا равшан шудан, ҷило ёфтан; ошкор шудан, ҳувайдо шудан.

Инҷилои миръоти хотиреро лаҳзае ба тавофи шаҳру сайри бозор танҳо берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**инҷило ёфтан** ҷило пайдо кардан; равшан гардидан.

Оинаи замираш ба мисқали тавфиқу таъид инҷило ёфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНҶИҚ** *т.* اینجیق ноздори дилтанг, аз ҳад зиёд ҳассос ва зудранҷ.

Чун кӯдаки инҷиқ, ки ба алвонҷ нахобад,
Ҷуз дар хами зулфат дилам ором надорад. *Шоҳин*

**ИНҶОЗ** *а.* انجاز ба ҷо овардани ниёзи касе, раво кардани ҳоҷат; вафо кардан ба қавлу ваъда.

Гурба гуфт: ... Дар инҷози ваъда дафъ меандешӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Шуморо ваъдаи мулк дод ва ба инҷози он вафо намуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИНҶОҲ** *а.* انجاح раво шудани ҳоҷат, ба ҷо омадани ниёз; муваффақ шудан.

Қисми чаҳорум — он чӣ тааллуқ ба инҷоҳи ғараз дошта бошад. *Насириддини Тӯсӣ*

Ва барои инҷоҳи ҳоҷат ва дафъи балоё тавассул ... намудам. *Аҳмади Дониш*

**ИНҶУ** *т.* اينجو 1. марворид; 2. мулки зери дасти подшоҳ, салтанат.

[Ғозонхон] дар ин мамолик назр фармуда буд, ки маблағи бист тумон мол аз инҷуҳои мамолик бар сабили идрору вақф ... бидиҳад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИОДА||ИОДАТ** *а.* اعاده || اعادت 1. бозгашт, раҷъат; руҷӯъ.

Ҳамон сурат, ки бад-он одат карда буд, иодат намояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Маънӣ акнун ифодае дорад,
Сӯи матлаб иодае дорад. *Бедил*

2. *бозгуфтан, дубора гуфтан, такроран гуфтан.*

Абӯмуҳаммад ин ҳадисро бишуниду гуфт: Як бори дигар иода кун. *Ҷомӣ*

Мирзо Улуғбек иодаи он калимот кард, ки бо Ҷаққа дар миён оварда буд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. *маҷ.* аз нав зинда шудан.

Маро ба рӯзи қиёмат магар ҳисоб набошад,
Ки ҳаҷру васли ту дидан басам зи мавту иодат. *Саъдӣ*

◇ **иодаи салом** ҷавоби салом, салом гардонидан.

**ИОНА||ИОНАТ** *а.* اعانه || اعانت ёрӣ додан, ёрмандӣ кардан, *кӯмак кардан;* ёрмандӣ, ёрӣ, кӯмак.

Аз шумо мададе ва ионате тамаъ надорам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зи Шамси Табрезӣ истионате мекун,
Бувад, ки тоҷи ионат расад ба фарқ туро. *Шамси Табрезӣ*

[Шукурбек] ... ба аҳли илму талаба ионат фармудӣ. *Аҳмади Дониш*

**ИРАМ** *а.* ارم номи боғи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳ дар Яман сохта будааст.

Замин гашт пурсабзаву обу нам,
Шуд ороста ҳамчу боғи Ирам. *Фирдавсӣ*

Сӯи мо дорад хиром он рашки гулзори Ирам,
Гулшани моро бувад имрӯз баргу бор сурх. *Туғрал*

**ИРВО** *а.* اروا сероб кардан, обьёрӣ.

[Деҳқонон] аз тааҳҳуди осори заръ ва ирвои ҳарс ба ҳеҷ шуғли дигар напардозанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИРД** ارد рӯзи бисту панҷуми ҳар моҳи шамсӣ.

Сар омад кунун қиссаи Яздгирд
Ба моҳи сипандормуз рӯзи ирд. *Фирдавсӣ*

**ИРЗ** *а.* عرض обрӯ, номус, ҳайсият, шараф.

Ирзи маро аз мазаллати тамаъ масун дошта. *Авфӣ*

Ҳофиз, афтодагӣ аз даст мадеҳ, з-он ки ҳасуд
Ирзу молу дилу дин дар сари мағрурӣ кард. *Ҳофиз*

◇ **ирзи** *касе* **бурдан** обрӯ рехтан, эътибори касеро паст кардан.

Эй магас, арсаи Симурғ на ҷавлонгаҳи туст,
Ирзи худ мебарию заҳмати мо медорӣ. *Ҳофиз*

**ИРМАГОН** ارمگان тарбияткунанда, мураббӣ, омӯзгор.

Дар толеъ ҳар кӣ ирмагон ёфт,
Сармояи умри ҷовидон ёфт. *Хоқонӣ*

**ИРМОН** I ايرمان меҳмоне, ки бехабар омадааст, меҳмони нохонда ва туфайлӣ.

Агар кушта гардад ба дасти ту гург,
Ту бошӣ ба Рум ирмоне бузург. *Фирдавсӣ*

**ИРМОН** II ارمان || ايرمان чизе, ки ба тариқи қарз ё амонат ба касе дода мешавад, орият; **ба ирмон додан** қарз додан, амонат додан, ба тариқи орият додан.

Дил дастгоҳи туст, ба дасти ҷаҳон мадеҳ,
К-ин ганҷхонаро мадиҳад кас ба ирмон. *Хоқонӣ*

**ИРМОНСАРО(Й)** ايرمان‌سرا(ى) 1. меҳмонхона; 2. сарои *ориятӣ, хонае, ки ориятӣ бошад;* 3. *маҷ. дунъё.*

Бингар, чӣ нохалаф писарӣ, к-аз вуҷуди ту
Дорулхилофаи падар аст ирмонсарой. *Хоқонӣ*

**ИРМОНХОНА** ايرمانخانه *ниг.* **ирмонсаро(й).**

**ИРО** I *а.* عرا мӯҳрае, ки дар шатранҷ байни шоҳи худ ва рухи ҳариф меистад.

Рух бар иро ниҳода ҳарифу ба аспу пил
Бар шаҳ гирифта танг раҳи раҳгузорҳо. *Ломеӣ*

**ИРО** II ايرا *ниг.* **эро.**

**ИРОДА||ИРОДАТ** *а.* اراده || ارادت 1. майлу хоҳиш, ихтиёр.

Умар он ноnҳои хушк ба иродат бихӯрд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Султон Маҳмуд ... ба ин ирода ба савби Осир роҳӣ гашт. *«Таърихи Фаришта»*

2. ихлос, сидқ, дилбастагӣ, дӯстӣ, дӯстии бериё, эътиқод.

Ёрон иродати ман дар ҳаққи вай хилофи одат диданд ва бар хиффати ақлам ниҳуфта бихандиданд. *Саъдӣ*

**иродат доштан** ихлос доштан ба касе, бар чизе.

Ту ба ман гар иродате дорӣ,
То кунам даъвии парасторӣ. *Низомӣ*

Ба шайхи шаҳр надорад иродате Ҷомӣ,
Муриди шеваи соқист ӯву паштаи май. *Ҷомӣ*

**ИРОДОТ** *а.* ارادات *ҷ.* **ирода||иродат** 1.

Мадори чарх ҳама бар муроди туст мудом,
Туро мувофиқи давронӣ ӯ иродот аст. *Муиззӣ*

**ИРОДӢ** ارادى ихтиёрӣ, майлӣ.

Яке — он чӣ вуҷуди он мавқуф бар ҳаракоти иродии ашхоси башарӣ набошад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИРОҚ** I *а.* عراق 1. соҳили об, канори об; 2. номи мамлакате дар Байнаннаҳрайн (байни дарьёи Даҷла ва Фурот) ва ғарби ҷанубии Эрон.

Ироқу Форс гирифтӣ ба шеъри хуш, Ҳофиз,
Биё, ки навбати Бағдоду вақти Табрез аст. *Ҳофиз*

**ИРОҚ** II عراق номи мақоми пухўми «Дувоздаҳмақом» ва мақоми шашўми «Шашмақом».

Мутриб, биёву замзамае чанд соз кун,
Оҳанг аз «Ироқ» ба сўи «Ҳиҷоз» кун! *Савдо*

**ИРОҚА||ИРОҚАТ** *а.* اراقه || اراقت резиш, рехтани моеот ҳамчун об, хун ва ғ.

Ин меҳнат туро ба воситаи касрати ироқати дам пеш омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИРС** I *а.* ارث молу давлате, ки баъди мурдани касе ба авлоду хонаводааш боқӣ мемонад, мерос.

Амволе, ки ба тариқи ирс ба вай расид, ҷумла талаф кард. *Авфӣ*

Аз ирс ва касб ин миқдор давлат таҳсил нашавад. *Аҳмади Дониш*

**ИРС** II *а.* عرس зани шўйнок; марди зандор.

**ИРСОЛ** *а.* ارسال фиристодан.

Ба ирсоли туҳаф ва ҳадоё ва тансуқот ва табаррукот бад-ў тақарруб меҷуст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ирсол доштан** (ё **кардан, намудан**) фиристодан.

Ба номи умри ту давлат ҳазор нома навишт,
Ҳамекунад ба ту ҳар сол аз он яке ирсол. *Муиззӣ*

Аммо бояд ки он китобро филҳол аз доранда ирсол намоянд. *Восифӣ*

Ба хилватхонааш ирсол медошт,
Ба акс оинаро хушҳол медошт. *Нозим*

**ИРТИБОТ** *а.* ارتباط бастани чизе ба чизе, пайвастани чизе ба чизе; алоқа, робита.

... Иртиботи маъонии аздод,
Маркази ихтилофу истеъдод. *Бедил*

**ИРТИДОД** *а.* ارتداد баргаштан; аз дин баргаштан.

Ва аҳли ин миллат ... рўй ба иртидод ниҳоданд ва гўсолапарасту бутпараст шуданд. *Аҳмади Дониш*

**ИРТИЁЗ** *а.* ارتياض **1.** зоҳидӣ, риёзат, риёзаткашӣ, азобу уқубат кашидан; 2. ром шудан.

Раъйи ту роизест, ки гардуни тундро
Бе ҷидду ҷаҳди он симати иртиёз нест.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ИРТИЁШ** *а.* ارتياش некўаҳволӣ, хушҳолӣ.

Дигар бор хаёли истиқлол ва умеди иртиёш ва тамаи интиош бар мизоҷи эшон муставлӣ шуд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИРТИЁЪ** *а.* ارتياع тарсидан, ҳарос кардан, бим доштан.

Себоштитигин аз иртиёи атбои Арсалон мукнати мақом ва фурсати истиҷмом наёфт. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИРТИЁҲ** *а.* ارتياح шод шудан, хурсанд шудан, ором ва осуда шудан.

Куф(у)в бояд ҳар ду ҷуфт андар никоҳ,
Варна нанг ояд, намонад иртиёҳ. *Румӣ*

То бар хайри мутлақ ва фазилати том вуқуф наёбад, нашот ва иртиёҳи ў аз он сурат набандад. *Насириддини Тўсӣ*

**ИРТИЗО** *а.* ارتضا розӣ шудан, муваффақ шудан; хушнуд шудан, хурсанд гаштан; писандидан.

Ва назари ризои эшон рақами иртизо бар он кашида. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Он ҳазрат ба ҳарфҳои рўйандуди ў илтифот нафармуданд ва рақами қабулу иртизо бар туҳаф ва ҳадоёи ў накашид(анд). *«Равзат-ус-сафо»*

**ИРТИЗОЪ** *а.* ارتضاع хўрдани шир, макидани шир.

Ҷамеи аъёни мумкинот дар иртизои лабани тарбиятанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИРТИЗОҚ** *а.* ارتزاق рўзӣ ёфтан, касби ризқу рўзӣ кардан.

З-он ки Микоил аз «кайл» иштиқоқ
Дораду кайёл шуд дар иртизоқ. *Румӣ*

**ИРТИКОБ** *а.* ارتكاب ба коре шурўъ кардан, машғул шудан, коре ва амалеро пеш гирифтан.

Чу сунъаш кунад заргарӣ иртикоб,
Зи зар риштаҳо баркашад з-офтоб. *Шодӣ*

Дар хилоли роҳ соате осоиш иртикоб намудем. *Савдо*

Дар иртикоби ин сафар чанд ваҷҳ ба забони омма машҳур шуд. *Аҳмади Дониш*

Ҳар кӣ илм бидонад ва бад-он кор накунад, ба манзалати касе бошад, ки махофати роҳеро мешиносад, аммо иртикоб кунад. *«Калила ва Димна»*

**иртикоби заҳмат** тоқат кардан ба азоб.

**ИРТИОД** *а.* ارتعاد аз тарс ларзидан; ларзиш, бероромӣ ва ҳавлу ҳарос.

Ҳамчу қозӣ бошад ўро иртиод,
Кай шавад з-он ғам дилаш як лаҳза шод? *Румӣ*

**ИРТИОШ** *а.* ارتعاش ларзидан, ба ларзиш омадан; ларзиш.

Машнав ин дафъи ваю фарҳанги ў,
Дарнигар дар иртиошу ранги ў. *Румӣ*

**иртиоши савт** ларзиши овоз.

**ИРТИСОМ** *а.* ارتسام **1.** ба фармон итоат кардан, расму фармон ба ҷо овардан.

Моро ҷуз имтисол ва иртисом ва итоат рўй набошад. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**2.** нақш бастан, нақш гирифтан; аломат, нишон, тамға; **иртисом ёфтан** нақш бастан.

Шумо забон ба мазаммату маломати мо дароз макунед, ки каломи шумо дар дилҳо ... иртисом мeёбад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИРТИФООТ** *а.* ارتفاعات ҷ. **иртифоъ** 2.

Иброҳим ба Бухоро будӣ ва... ҳар соле аз иртифоот ва ғаллот аз тарафи Мовароуннаҳр ба наздики бародари худ фиристодӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ушр ва хироҷи иртифооти мамлакатро ба хизона расонанд. *Аҳмади Дониш*

**иртифооти сайфӣ** ҳосилбардории тобистона.

Хироҷи вуҷўҳулъайни баъзе мавозеъ чунон муқаррар шуда, ки ба вақти иртифооти сайфӣ бидиҳанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИРТИФОЪ** *а.* ارتفاع **1.** баландӣ, фароз; рифъат; **иртифоъ ёфтан** а) бардошта шудан, баланд шудан.

Аламӣ давлати вай ... иртифоъ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Қавкаби иқболи ӯ иртифоъ ёфт ва мулӯки атроф инқиёди амри ӯро камари мутобаат бастанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

б) рафъ шудан, аз байн рафтан.

Акнун ғубори он аз ҳавошии хотир билкулл иртифоъ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**иртифоъ пазируфтан** боло рафтан; пеш рафтан, пешрафт кардан.

Дар тӯли умр зиёдат фоидае нест, магар касеро, ки рӯй ба камол дорад ва ҷони ӯ рӯз ба рӯз иртифоъ ва тараққӣ пазирад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ҳосил, ҳосили зироат, маҳсул.

Агар раоёро ба мол эҳтиёҷ афтад, ... аз моли хизонаи ман бидиҳед ва ба вақти иртифоъ боз ситонед. *«Равзат-ус-сафо»*

3. *нуҷ.* дараҷаи баланд шудани ҷирми осмонӣ аз уфуқ то ба самтурраъс, ки ниҳояти он 90 дараҷа (90°) ҳисоб меёбад; **иртифоъ гирифтан** санҷидани баландии ҷирмҳои осмон.

Мунаҷҷим ба бом омад аз нури май,
Гирифт иртифои сутурлобҳо. *Манучеҳрӣ*

Он рӯз бад-ин ихтиёр иртифое гирифтам, толеъ баркашидам. *Низомии Арӯзӣ*

4. дар ҳандаса хатти амудӣ (перпендикуляр), ки аз сар (раъс)-и шакли ҳандасӣ (секунҷа, пирамида ва конус) ба асос (паҳлуи поёни)-и он фаровarда шудааст; 5. *адш.* санъатест, ки дараҷа ба дараҷа такомул ёфтани касе ё ҳодисаеро баён мекунад, мас. дар байти зерин: баҳор, гулбун, барг, ғунча, гул, гулоб, ки ҳар як дар натиҷаи такомули аввалӣ ба вуҷуд омадааст.

Омад баҳору гулбуни умед барг шуд,
Шуд барг ғунча, ғунча гулу гул гулоб шуд. *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ИРТИФОЪШИНОС** ارتفاع‌شناس ситорашинос, мунаҷҷим.

Нест берун аз ин ба рою қиёс
Расадангезу иртифоъшинос. *Низомӣ*

**ИРТИФОҚ** *а.* ارتفاق 1. бар оринҷ такья кардан; 2. рафоқат намудан; 3. истифода.

В-ар кунад нармӣ, нифоқе мекунад,
З-истимолат иртифоқе мекунад. *Румӣ*

**ИРТИФОҲ** *а.* ارتفاه рафоҳият, хушӣ.

**ИРТИШО** *а.* ارتشا порагирӣ, пораҳӯрӣ, ришваҳӯрӣ.

**ИРТИҚО** *а.* ارتقا 1. боло рафтан, боло шудан; болоравӣ.

Ғурфае дар масҷид бино карданд, ки ба зина дар он ҷо иртиқо менамуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* ба мартабаи баланд расидан, тараққӣ кардан.

Шод аз ғам шав, ки ғам воми бақост,
Андар ин раҳ сӯи пастӣ иртиқост. *Румӣ*

**ИРТИҲОЛ** *а.* ارتحال 1. реҳлат кардан, ба ҷое рафтан, кӯч кардан, кӯчидан; сафар, кӯч; ивази макон.

Ба таҳийяи асбоби иртиҳол иштиғол намуданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *маҷ.* мурдан, вафот кардан; марг, вафот.

Кофири садсоларо яздон ҳаме имон диҳад,
Аз ту имон бознастонад ба вақти иртиҳол. *Муиззӣ*

**иртиҳол намудан** (ё **фармудан**) а) кӯч кардан; б) вафот кардан, мурдан.

Вақти намози шом иртиҳол фармуд. *«Таърихи Табарӣ»*

Талиҳа омад ... ва ба Макка бинишаст, он ҷо ҳаме буд, то Абӯбакр ... иртиҳол намуд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ИРТИҲОН** *а.* ارتهان ба гарав гирифтан; гарав.

Ва чун мулке ё ноҳияте мусаллам шудӣ, соҳиби он мулкро бар сабили иртиҳон ба Хоразм овардандӣ. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИРТИҶО** *а.* ارتجا умед доштан умед, умедворӣ.

Тира макун маро ба сӯи дӯстон баид,
К-аз ҷумла дӯстон сӯи ту кардам иртиҷо. *Сӯзанӣ*

**ИРТИҶОЛ** *а.* ارتجال ба таври бадеҳа ва аз ғайри фикру андеша сухан гуфтан, ҳозирҷавобона гап задан ё шеър гуфтан.

Ман аз ҷумлаи шуарои Мовароуннаҳр ва Хуросон ва Ироқ ҳеҷ касро табъи он нашиносам, ки бар иртиҷол чунин панҷ байт тавонад гуфт. *Низомии Арӯзӣ*

**ИРТИҶОЪ** ارتجاع баргаштан, ба ҳоли аввал гаштан, бозгаштан, ақиб гаштан.

**ИРТИҶОҶ** *а.* ارتجاج ларзидан, ҷунбидан; ларзиш; изтироб, ошуфтагӣ.

Гуфт: Эй ғур, ту ҳанӯзӣ дар лаҷоҷ,
Менабинӣ ин тағайюр в-иртиҷоҷ. *Румӣ*

**ИРФОН** *а.* عرفان шинохтан, донистан, шинохтани худо.

Бо вуҷуди камоли ирфон ва сулук дар фазилати зоҳирӣ ҳеҷ камӣ надошта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Аз зоҳиди худбин маталаб нашъаи ирфон,
Ин дурри гаронмоя ба дасти дигарон аст. *Имло*

**ИРФОЪ** *а.* ارفاع баланд кардан; боло рафтан, баланд бармадан.

Зи қайди хирс бурун ою сайри иззат кун,
Касе зи чоҳ наҷӯяд мадориҷи ирфоъ. *Бедил*

**ИРФОҚ** *а.* ارفاق нармӣ кардан бо касе, бо касе ба нармӣ рафтор кардан, мудоро кардан.

Дар боби ирфоқ ва муҷонабат аз ирҳоқи ӯ васият рафта буд. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

**ИРХО** *а.* ارخا суст кардан, сустӣ; нарм гардонидан; фурӯҳиштан; фурӯҳиштагӣ; ✧ **ирхои инон** аз чизе бетаммул гузаштан.

Ношӣ зи ҳавои ҷилваи ту
Ирхои инони офариниш. *Урфӣ*

**ИРШОД** *а.* ارشاد роҳи рост нишон додан, ҳидоят кардан, роҳнамоӣ кардан, роҳбарӣ кардан; ҳидоят, роҳнамоӣ, роҳбарӣ.

Он ҳама ба мадад ва иршоди ӯ ҳосил кардӣ. *Авфӣ*

Бурҳоншоҳ ба далолат ва иршоди Шоҳтоҳир муҳаббати аҳли байт ихтиёр кард. *«Таърихи Фаришта»*

**иршод гирифтан** роҳбарӣ дидан, роҳ ёд гирифтан аз касе.

Аз хироми ишваат имдод меёбад бало,
В-аз нигоҳи ғамзаат иршод мегирад аҷал. *Савдо*

**ИРЪО** *а.* ارعاء **1.** чарондан, чарондани чорпоён; **2.** *маҷ.* меҳрубонӣ кардан, шафаққат кардан, раҳм кардан, муроот кардан.

**ИРЪОБ** *а.* ارعاب тарсониш, ваҳмониш, тарсондан, ба воҳима андохтан.

**ИРҒОБ** *а.* ارغاب роғиб кардан, толиб гардонидан.

Он ки аз ишваҳои ӯ ирғоб
Медиҳад ташнаро фиреби сароб. *Сайфи Исфарангӣ*

**ИРҚ** *а.* عرق **1.** раги бадан.

Ҳақ чу хоҳад зилзила(и) шаҳри маро,
Амр фармояд, ки ҷунбон иркро. *Румӣ*

**2.** раги хешӣ, мансубият; хешию таборӣ, қавмухешӣ; **ирқи хешӣ доштан** *аз касе* ба касе нисбати хешӣ доштан.

Ҳирот аз бими амир Алӣ Кукалтош, ки аз Бобо Масъуд ирқи хешӣ дошт, ... қиём наменамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ирқи ғурур** раги такаббур, кибру ғурур.

Хирсонро ирқи ғурур дар ҳаракат омада, оташи таассуб барафрӯхтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ирқи ҳамият** раги ғайрату номус, ору номус.

Ирқи ҳамият ва ғайрати Аббос дар ҳаракат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИРҚУННИСО** *а.* عرق‌النساء **1.** *анат.* номи раге, ки аз сурин сар шуда, то поёни пой—то буҷулак мерасад, асаби сурин; **2.** *тиб.* дарди раги сурин.

Ҳадди иркуннисо бувад он дард,
Ки кунад мардро зи роҳат фард. *Саноӣ*

**ИРҲАМ** *а.* ارحم *сиғаи амри арабӣ* раҳм кун!; **ирҳам—турҳам** раҳм кунӣ—раҳм мебинӣ.

Бе раҳматам инчунин чӣ мондӣ,
«Ирҳам — турҳам» магар нахондӣ?! *Низомӣ*
«Ирҳам — турҳам» шунида бошӣ,
Хосийяти раҳм дида бошӣ. *Ҷомӣ*

**ИРҲОҚ** *а.* ارهاق ба касе фишор овардан, аз ҳад зиёд сахтгирӣ кардан, душвор кардани коре ба касе, ба сахтӣ дучор кардан.

Фармон дод, то дасти наҳбу ирҳоқ ... ва эҳроқ бар диёру амсор дароз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*
Шамсулмаолӣ намехост, ки дар бадви муовадат бар раияти хеш ирҳоқе кунад. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИРҶОФ** *а.* ارجاف хабарҳои дурӯғ паҳн кардан; хабарҳои дурӯғ.

Аз дигар сӯ ба ирҷоф хабар афтод, ки Алӣ Такин гузашта шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИРҶОЪ** *а.* ارجاع бозгардондан; *маҷ.* ба ивази чизе ҳамчун музд ва мукофот додан.

Дар ирҷои ходамот ва тафвизи маносиби арҷманд рафтори писандро маноти эътибор гардонад. *Аҳмади Дониш*

**ИСАВӢ** عیسوی христианӣ, насронӣ; **мӯъҷизи исавӣ** мӯъҷизаи Исо, ки гӯё иборат аз эҳьё кардан, зинда гардонидани мурдагон будааст.

Баровард насрин кафи мусавӣ,
Намуда сабо мӯъҷизи исавӣ. *Хоҷу*

**ИСБАЪ||АСБАЪ** *а.* اصبع **1.** ангушт.

Агар инсон фарз кунад, ки узве аз аъзои ӯ мисли исбае мунъадим шавад, дар аноняти ӯ ҳеҷ нуқсон роҳ наёбад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*
Исбаат дар сайр пайдо мекунад,
Ки назар бар ҳарф дорӣ мустанад. *Румӣ*

**2.** ченаки дарозӣ ба миқдори 3,125 см.

Имрӯз дар Нил ... об чандин зиёдат гардонид ва ҳар рӯз чандин исбаъ зиёдат шуд. *Носири Хисрав*

**ИСБОТ** *а.* اثبات **1.** собит кардан, тасдиқ кардан, далелу ҳуҷҷат оварда гапро тасдиқ кунондан; **исбот гардидан** собит шудан, тасдиқ ёфтан.

Хаёли турки ман ҳар шаб сифоти зоти ман гардад,
Азеро маҳви ман дар вай ҳама исботи ман гардад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** сабт кардан, навиштан, дарҷ кардан.

Аммо чун насақи ҳикоятро дар ин мавзеъ лоиқ намуд, исботи он мувофиқ афтод. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**исбот афтодан** навишта шудан, дарҷ гардидан.

Ду байт аз он, ки лоиқи ин сиёҳ аст, исбот афтод. *«Калила ва Димна»*

**исбот кардан** (*ё* **намудан**) а) собит кардан, тасдиқ кардан.

Ҳар як аз масоили рисолаашонро ба бароҳин исбот менамуданд. *Садри Зиё*

б) сабт кардан, навиштан.

Аз ғайри мусаввада чизеро ба зуҳур намеоварданд, ҳатто то панҷ-шаш дараҷа маҳву исбот мекарданд. *Садри Зиё*

**ИСБОҒ** *а.* اسباغ **1.** ба касе пурра неъмат додан; **2.** пурра ва комилан адо кардан; **исбоғи вузӯ** вузӯи пурра, пеш аз намоз рӯй, даст (то оринҷ) ва пойро шустан.

Кардам исбоғи вузӯ з-он оби сард,
Сардии ӯ дасту по бекор кард. *Румӣ*

**ИСГУДОР** اسگدار *ниг.* **асгудор.**

**ИСДОР** *а.* اصدار (фармон) содир кардан, (фармон) баровардан; **исдор ёфтан** содир шудан, бароварда шудан.

Фармон ба исми Баҳоуддини Салим, волии Бомиён, исдор ёфт. *«Таърихи Фаришта»*
Подшоҳон ва салотини Эронзамин ярлиғҳо исдор фармуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСКАНА** اسکنه олате, ки дуредгарон бо он чӯбро сӯрох мекунанд.

Барорӣ адӯро зи беху буна,
Чу бар сар хӯрӣ зарб чун искана. *Ваҳид*

**ИСКАНДАР** *ю.-а.* اسکندر **1.** сир, саримсоқ.

Гиёҳе, ки сӯзандаи ком буд,
Ба Рум-андар искандараш ном буд. *Фирдавсӣ*

**2.** номи яке аз подшоҳони Юнони қадим, Искандари Мақдунӣ, маъруф ба Искандари Зулқарнайн.

Сурма шуд гарди суми тавсани ту қайсарро,
Аз ғубори дарат Искандару хоқонро тоҷ. *Шоҳин*

**ИСКАНЧАБИН** اسکنجبین *шакли дигари* **сиканчабин.**

Ангубин гар з-он ки кам бошад зи хал,
Ояд он исканчабин андар халал. *Румӣ*

**ИСКЕЗА** اسکیزه *шакли дигари* **сикеза.**

Чун ки мустағнӣ шуд ӯ, тегӣ шавад,
Хар чу бор андохт, искеза занад. *Румӣ*

**ИСКОФ** *а.* اسکاف кафшгар, кафшдӯз, мӯзадӯз.

Умрест искофу наддофам мехонад. *Савдо*

**ИСКУДОР** اسکدار қосид, чопар, пайк.

Ту гӯӣ, ки з-асрори эшон ҳаме
Фиристад бад-ӯ офтоб искудор. *Унсурӣ*

Амир номае фармуд ба вазир дар ин боб ва ба искудор гусел кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСЛИМӢ** اسلیمی навъе аз нақшу нигор, ки хатҳои кач дорад, мас. аз сурати гиёҳҳо иборат аст; **ислимии хитой** нақшу нигори мансуб ба Хитой.

Толеи шӯҳрат чунон дорам, ки даврон гар кашад
Ҳалқа бар номи ман, ислими(и) хитоӣ мешавад.
*Саиди Ашраф*

**ИСЛОМ** *а.* اسلام дини мусулмонӣ; **ислом овардан** мусулмон шудан, ба дини ислом даромадан.

**ИСЛОҲ** *а.* اصلاح **1.** дуруст кардан, беҳтар кардан; дуруст шудан.

Ёд бод он, ки баислоҳи шумо мешуд рост
Назми ҳар гавҳари носуфта, ки Ҳофизро буд.
*Ҳофиз*

**ислоҳ пазируфтан** беҳтар шудан, дуруст шудан; **2.** *оштӣ кардан, созиш кардан;* сулҳ ва оштӣ.

Имодулмулк ба васотати Мирон Муҳаммадшоҳ мултаҷӣ ба султон Баҳодур гашта толиби ислоҳ гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ислоҳи зотулбайн** оштӣ додан ва миёнаравӣ кардан миёни ду кас ё ду гурӯҳ; *муқобили* **тафриқ (тафриқи зотулбайн).**

Машоихи Бухоро ба ислоҳи зотулбайн бархостанд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСЛОҲОТ** *а.* اصلاحات *ҷ.* **ислоҳ.**

Лутфӣ ба ҳирфаи саҳҳофӣ иштиғол дошт, дар боби ислоҳоти кутуб моҳир буд. (1) *Садри Зиё*

**ИСЛОҲПАЗИР** اصلاح‌پذیر қобили ислоҳ, ислоҳшаванда, чорапазир.

Ин китоб қубхе дорад, ки ислоҳпазир нест.
*Садри Зиё*

**ИСМ** I *а.* اثم гуноҳ, айб; хато.

Ва агар аз фасод мушоҳада кунад, ҳама дар шуруру фуҷур кашонад, исми онҳо ба девони ӯ боз гардад. *Аҳмади Дониш*

**ИСМ** II *а.* اسم **1.** ном.

Ва ба тозӣ номро исм хонанд. *Ибни Сино*

**2.** *маҷ.* номи машҳур, шӯҳрат; **исм бурдан** а) номи касеро зикр кардан, *номи касеро бо хубӣ ёд кардан;* б) шӯҳрат пайдо кардан, овоза пайдо кардан; **исм доштан** машҳур будан ва шӯҳрат доштан.

Ҳафтоду анд танро ба Бухоро оварданд, ки исме ва расме ва хонадоне доштанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**3.** *грам.* калимаест, ки барои ифода кардани предметҳо, шумора, сифат ва зарф кор фармуда мешавад; **исми замон** ҳоли замон, зарфи замон; **исми зарф** зарф; **исми зот** исми ғайриабстракт; **исми истифҳом** пурсишҷонишин; **исми ишора** *грам.* ҷонишини ишоратӣ, ҳамчун ин, он, ҳамин, ҳамон; **исми касрат** исми ҷомеъ; **исми мавсуф** исме, ки бо сифате тавсиф шудааст, муайяншаванда; **исми макон** ҳоли макон, зарфи макон; **исми маориф** (*ё* **маърифа**) исми конкрет, ки бо артикли «ал» меояд; **исми масдар** исми феълӣ; **исми мафъул** сифати феълӣ, ки аз феъли гузаранда сохта шудааст ва ба предмет равон шудани амалро мефаҳмонад, мас. 'мактуб — навишташуда', 'мафҳум — фаҳмидашаванда', 'мақтул — катлшуда' ва ғ.; **исми маъно** исми абстракт; **исми маърифа** *ниг.* **исми маориф; исми муболаға** дар грамматикаи арабӣ — шакли калима, ки ба коре бисьёр машғулшавандаро ифода мекунад, мас. 'наққош — бисьёр нақш кашанда', 'наррод — бисьёр нард бозанда', 'фаъол — бисьёр кор кунанда'; **исми муштақ** дар грамматикаи арабӣ — исми ҳосилшуда, исме, ки аз масдар ба воситаи тасриф ҳосил шудааст, мас. ғизо, тағзия, муғаззӣ, ки аз масдари «ғазо» ҳосил шудааст; **исми накира** *грам.* исми ғайриконкрет, ки бе артикли «ал» меояд; **исми олат** дар грамматикаи арабӣ — исми асбоби кор, мас. миқроз, мифтоҳ; **исми сифат** сифат; **исми танкир** исми омм; **исми тасғир** исми *навозиш ва хурдӣ, ки баъзан таҳқир ҳам* ифода мекунад; **исми тафзил** дараҷаи қиёсӣ ва ё аълои сифат; **исми фоил** сифати феълӣ, ки иҷрокунандаи амалро мефаҳмонад, мас. котиб, ғолиб, олим, нависанда, донанда; **исми хос** номи шахсе ё ҷое; **исми ҷинс** исми ҷомеъ, мас. себ, мева, анҷир; **исми ҷомид** исми дигаргуннашаванда, исми ғайри қобили иштиқоқ; ◇ **исми аъзам** *д.* яке аз номҳои худо, ки гӯё ҳар кас онро донад ба ҳар коре муваффақ шуда метавонистааст.

Сазад, к-аз хотами лаълаш занам лофи сулаймонӣ,
Чу исми аъзамам бошад, чӣ бок аз Аҳраман дорам?
*Ҳофиз*

Яке худ аз азоимхон дам зад,
Диҳад то ҳирзу хонад исми аъзам. *Ҳозиқ*

**ба исми ... ба унвони ..., ба сабаби ..., ба баҳонаи...**

Аҳмад Қунқуртойро ба исми қурултой талаб дошт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСМАН** *а.* اسماً аз рӯи ном, аз руи исм.

Ва агар аҳьёнан дар эшон истеҳқоқ набинад ва лоиқи хидмат надонад, маносиби падаронро исман бад-эшон муфаввaз дорад. *Аҳмади Дониш*

**ИСМАТ** *а.* عصمت покдоманӣ, бегуноҳӣ; иффат, бакорат.

**ИСМАТНИШИН** عصمت‌نشین пок, бегуноҳ, аз гуноҳ худро нигоҳдоранда.

...Паноҳи пардаи исматнишинон,
Аниси хилвати узлатгузинон. *Ҷомӣ*

**ИСМОИЛИЯ** *а.* اسماعیلیه мазҳаб ё маҷмӯе аз мазҳабҳои ислом, ки дар асри VIII пайдо шуда, то асри XIII дар Шарқи мусулмонӣ интишор ёфт ва дар аввалҳои пайдоишаш нисбатан хусусияти зиддифеодалӣ дошта, баъдҳо ба ҷараёни динии иртиҷоӣ мубаддал шуд, ки бо чунин хусусият ҳоло ҳам асосан дар Эрон, Афғонистон ва Ҳиндустон вуҷуд дорад.

**ИСНО** *а.* اثنا мадху сано кардан, таъриф кардан.

Афозили ҷаҳон ва шуарои аср муболағатҳо намуда ва дар исноу иттирои ӯ қасоид пардохта. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСНОАШАР** *а.* اثناعشر **1.** дувоздаҳ; **2.** *анат.* номи яке аз рӯдаҳои инсон, рӯдаи дувоздаҳангуштӣ.

**ИСНОАШАРӢ** اثناعشری **1.** *д.* шеаҳое, ки пайрави дувоздаҳ имом аз насли Алӣ мебошанд; **2.** *ниг.* **исноашар** 2.

Рӯда шаш навъ аст: аввалро исноашарӣ гӯянд ва ба қаъри меъда пайваста аст ва исноашарӣ аз баҳри он гӯянд, ки дар ҳар тане дувоздаҳ ангушт бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИСНОД** *а.* اسناد такья додани чизе ба чизе; нисбат додани чизе ба касе ё чизе.

Ин густохӣ ман кардаам, ғараз... рафъи исноди хашмат буда. *Авфӣ*

Валидам аз исноди кирдору атвори нолоиқ нисбат ба ҳазрати устозашон ба мароҳил мегурехтанд. *Садри Зиё*

**ИСО** *а.* عیسی номи асосгузори дини христианӣ; ✧ **Исои раҳнишин** а) *киноя аз* шуои офтоб; офтоб; б) табибе, ки бар сари роҳ менишинад; **Исои шашмоҳа** меваҳое, ки дар муддати шаш моҳ пухта мешаванд, махсусан ангур; **Исои ҳар дард** а) табиби ҳар дард; б) *киноя аз* шароб, май, шароби ангур.

**ИСОА||ИСОАТ** *а.* اسائه || اسائت бадӣ кардан; бадӣ, кори бад.

Ҷазои некӣ ва мукофоти эҳсон исоат воҷиб медорӣ? *Авфӣ*

Чӣ исоат зи ман омад, ки бад-ин ташнадилӣ
Ба сӯи машраби эҳсон шуданам нагзоранд. *Хоқонӣ*

**ИСОБА** I *а.* عصابه рӯймоле, ки ба сар ё пешона мебанданд, пешонабанд, сарбанд; дастор, салла.

Ва аз он беморӣ берун омада буд ва исоба бар ҷабҳаи муборак баста буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Бар сар исобаи зари румӣ кунад ҳаме,
Бар бар лабодае зи забарҷад кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**ИСОБА** II *а.* عصابه гурӯҳ; гурӯҳи мардон.

**ИСОБАТ** *а.* اصابت **1.** расидан; **2.** бехато ба нишона расидани тир; **3.** ёфтан.

Ваҳм афтад дар хатову дар ғалат,
Ақл бошад дар исобатҳо фақат. *Румӣ*

**исобати раъй** дурустии фикру рой, расоии раъй.

Камоли фатонату исобати раъйи ӯ мулоҳаза карда, ба мулозамату мунодамати маҷлиси худ ӯро ихтисос дод. *«Равзат-ус-сафо»*

Саркардаи аскарро се сифот бояд: аввал — шуҷоат, дувум — исобати раъй, сайӯм — таҷрибат. *Аҳмади Дониш*

**исобати тадбир** дурустии тадбир.

Бори дигараш дар... исобати тадбир имтиҳон фармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИСОДАМ** عیسی‌دم **1.** дорои нафаси Исо, ки аз рӯи афсонаи динӣ гӯё бо як куфу суф мурдаро зинда мекард; **2.** *маҷ.* зиндакунанда; шифобахш, илоҷдиҳанда (сифати маъшуқа).

Зи дасти шоҳиди симинъизори исодам
Шароб нӯшу раҳо кун ҳадиси Оду Самуд. *Ҳофиз*

**ИСОИДУДА** عیسائی‌دوده **1.** мансуб ба хонадони Исо; **2.** *маҷ.* моҳир, ҳозиқ, устод, махсусан табиби моҳир.

Бе ӯ ятиму мурдадиланд ақрабои ӯ,
Қ-ӯ одамиқабоилу исоидуда буд. *Хоқонӣ*

**ИСОКАДА** عیسی‌کده **1.** *киноя аз* осмони чорум, ки гӯё Исо дар он ҷост; **2.** калисои исавиён.

**ИСОЛ** *а.* ایصال восил кардан чизеро ба чизе, фиристода расондан чизеро ба касе.

... Бино бар ин дар исоли руқъа таъхир намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСОМ** *а.* عصام банди машки об; тасма; даста.

**ИСОР** I *а.* اسار гирифтан ва ба асирӣ бурдани касе; асорат, асирӣ.

Баъзе дар қайди исор гирифтор гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСОР** II *а.* ایثار *ниг.* **эсор.**

**ИСПАНД||ИСФАНД** اسپند||اسفند як навъ гиёҳи худрӯй, ки донаҳои хурди сиёҳ дорад ва гӯё сӯзонда дуд карданаш барои дафъи захми чашми бад фоиданок мебошад; сипанд; ҳазориспанд.

Агар ин сон зи дил оташ фурӯзад,
Аз он дӯзах чу испанде бисӯзад. *Бадрии Кашмирӣ*

**ИСПАНДОН** اسپندان тухми хардал.

**ИСПАНДОРМУЗ||ИСФАНДОРМУЗ** اسپندارمذ||اسفندارمذ **1.** номи рӯзи панҷум аз ҳар моҳи соли шамсӣ; **2.** номи моҳи дувоздаҳуми соли шамсӣ.

**ИСПАНОҶ** اسپناج *ниг.* **исфаноҷ.**

**ИСПАР** اسپر *шакли дигари* **сипар.**

Бар ӯ гардани захм чун рони пил,
Қафи пои ӯ гирд чун испаре. *Манучеҳрӣ*

Кунам теғи забон андар ниёмаш,
Зи хомӯшӣ чу испар метавон кард. *Шамси Табрезӣ*

**ИСПАРАГ** اسپرگ як навъ гиёҳи ёбоист, ки аз он ранги зард тайёр мекунанд.

Нозу ниампарвардаро аз ман бигӯ, к-ин роҳхо
Ашке бибояд чун бақам, рухсорае чун испараг. *Музаффарӣ*

**ИСПАРАҒМ** اسپرغم *ниг.* **испарғам.**

**ИСПАРЛӮС** اسپرلوس сарой, қасри подшоҳӣ.

Чӣ нуқсон дидӣ аз Каъба ту, бедин,
Ки гардӣ гирди испарлӯси шоҳон? *Асҷадӣ*

**ИСПАРҒАМ||ИСПАРАҒМ||АСПАРҒАМ||АСПАРАҒМ** اسپرغم райҳон, нозбу.

Андар ҳарири ҳулла бутонанд хайл-хайл,
Ин испарағмҳо ҳама в-ин мевадорҳо. *Ломеӣ*

Зи ҳар-ч аспарағм асту гул гунагун
Бар он кӯҳ буд сад ҳазорон фузун. *Асадӣ*

**ИСПАРӢ** اسپری *шакли дигари* **сипарӣ**; **испарӣ гаштан** *ниг.* **испарӣ шудан**; **испарӣ кардан** ба поён расондан; аз байн бурдан, нобуд кардан.

Он ки қавми Нӯҳро аз тундбоди лотазар
Дар ду дам кард аз замин осеби қаҳраш испарӣ...
*Анварӣ*

**испарӣ шудан** (*ё* **гаштан**) ба поён расидан, тамом шудан, тай карда шудан.

Чу ин посухи нома гашт испарӣ,
Фиристода омад ба сони парӣ. *Фирдавсӣ*

Кам-беши даҳр чун ки бихоҳад шуд испарӣ,
То кай умеди бешию то кай ғами камӣ?
*Носири Хисрав*

Испарӣ шуд ин китоб ба пирӯзӣ ва некахтарӣ ва фаррухӣ. «*Тарҷумон-ул-балоғат*»

**ИСПАҲ** اسپه *шакли дигари* **сипаҳ**.

Ҳамла бурданд испаҳи ҷисмониён,
Ҷониби қалъаву диз рӯҳониён. *Румӣ*

**ИСПАҲБУД||ИСФАҲБУД** اسپهبد||اسفهبد *шакли дигари* **сипаҳбуд**.

Бнистод дар пеш, найза ба даст,
Ту гуфтӣ магар Тӯси испаҳбуд аст. *Фирдавсӣ*

Ва он ҷо ҳафт рӯз бибуд ва испаҳбуди Систонро бинавохт. «*Таърихи Систон*»

**ИСПАҲСОЛОР** اسپهسالار *шакли дигари* **сипаҳсолор**.

**ИСПЕД** اسپید *шакли дигари* **сапед**.

Дафтари сӯфӣ саводу ҳарф нест,
Ҷуз дили испеди ҳамчун барф нест. *Румӣ*

**ИСПОҲ** اسپاه *шакли дигари* **сипоҳ**.

**ИСРИШТАН** اسرشتن *шакли дигари* **сириштан**.

Ҷисмашонро ҳам зи нур исриштаанд
То зи рӯҳу аз малак бигзаштаанд. *Румӣ*

**ИСРО** *а.* اسرا ба шаб роҳ рафтан, сафари шабона.

Шаб рафтанро ба тозӣ исро хонанд ва рафтани рӯзро сайр. «*Таърихи Табарӣ*»

Яъқуб ба шаб... бигурехт ва бирафт ва ба шаб рафтанро исро гӯянд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ИСРОР** *а.* اصرار дар коре ва ё дар хоҳише пойфишорӣ кардан, истодагарӣ кардан; **исрор кардан** (*ё* **намудан**) дар коре истодагӣ кардан, сахт истодан.

Он марди ҷоҳил надонист, ки подшоҳ медонад ва сабр мекунад ва бар он қазия исрор менамуд, то оқибат ӯро мекушт. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**ИСРОФ** *а.* اسراف аз андоза берун харҷ кардан, барзиёд харҷ кардан, зиёда аз ҳоҷат харҷ кардан; зиёдаравӣ.

Исроф накӯ нест ба ҷуз дар амали хайр.
*Зарбулмасал*

◇ **исроф кардан** *дар чизе* кореро бисьёр кардан.

Қозӣ исроф мекунад дар ҷавр,
Ин ҳама мусрифӣ намешояд. *Хоқонӣ*

Фиръавн исроф кард дар куштан.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ИСРОФКОР** اسرافکار он кӣ беҷо ва беҳуда харҷ мекунад, он кӣ сарфакор нест.

Мумайиз марди бебоки исрофкор буд. *Садри Зиё*

**ИСРОФКОРӢ** اسرافکاری беҳудахарҷӣ, безарурат ва зиёд харҷ кардан.

Ба сарфа сарф кун нақде, ки дорӣ,
Ки имсокат беҳ аз исрофкорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИСТ** ایست *асоси замони ҳозираи* **истодан**.

**ИСТ** ایست **1.** таваққуф, ист кардан.

Нестон аз ҷустуҷӯ як лаҳза ист
Аз паи ҳамшон яке дам ист нест. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* муқовимат, истодагарӣ.

... Ки эй муддаӣ, ишқ кори ту нест,
Ки на сабр дорӣ, на ёрои ист. *Саъдӣ*

**ИСТАБЛ** *ю.-а.* اسطبل||اصطبل ҷои бошиши аспон, тавила, аспхона, оғилхона, саисхона; ҷои бастани чорпоён.

Қариб фарсанге роҳ ҳама зарродхона ва истабл ва ҳавошӣ. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Дар истабли раиси шаҳр дарозгӯши фарбеҳ ва ҷавон аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**ИСТАБР** استبر||اسطبر *шакли дигари* **ситабр**.

Ду бозуяш истабру пушташ қавӣ,
Фурӯзон аз он фарраи хисравӣ. *Дақиқӣ*

**ИСТАБРАҚ||ИСТАБРАК** استبرق||استبرک дебо, ҳарир, шоҳӣ, абрешими ғафс.

Зи фарши сундусу истабрақам наёяд ёд,
Чу тан ба ёди ту бар хоку сар ба хишт ниҳам. *Ҷомӣ*

Пешкорони уторидфитнат... саҳни он иморати ҷаҳоннаморо ба фуруши истабрақ ороста.
«*Таърихи Фаришта*»

**ИСТАМ** استم *шакли дигари* **ситам**.

Хоҷаро куштӣ ба истам зор-зор,
Ҳам бар ин ҷо хоҷа гӯён зинҳор. *Румӣ*

**ИСТАМГАР** استمگر *шакли дигари* **ситамгар**.

Охир дере намонд истами истамгарон,
З-он ки ҷаҳонофарин дӯст надорад ситам. *Манучеҳрӣ*

**ИСТАНБА** استنبه **1.** чизи зишту дағал, кареҳманзар, чизе, ки кас аз диданаш мутанаффир ва ҳаросон мешавад.

Суҳбати ом оташу панба аст,
Зиштному табоҳу истанба аст. *Саноӣ*

**2.** *маҷ.* одами бақувват, тануманд ва қавӣ.

**ИСТАРАНГ** استرنگ *ниг.* **астаранг**.

**ИСТАРХ** استرخ||اصطرخ *ниг.* **истахр**.

**ИСТАХР** استخر||اصطخر **1.** ҳавз, ҳавзи об, обгир, кӯл; **2.** номи пойтахти қадими Эрон дар наздикии Шерози ҳозира, ки юнониён онро Персеполис мегуфтанд.

Нишастангаҳ он гаҳ ба Истахр буд,
Каёнро бад-он ҷойгаҳ фахр буд. *Фирдавсӣ*

Замини Аҷам зери пой оварад,
Суви мулки Истахр рой оварад. *Низомӣ*

**ИСТЕЗ||ИСТЕЗА** استیز||استیزه *шакли дигари* **ситез||ситеза**.

Чун умедат лост, з-ӯ парҳез чист?
Бо аниси тамъ худ истез чист? *Румӣ*

**ИСТЕЗАВАР** استیزه‌ور ситезакунанда, ҷанҷолӣ, гарданшах, саркаш.

Пеши ту бас қадр дорад чашми тар,
Ман чӣ гуна гаштаме истезавар? *Румӣ*

**ИСТЕЗАРӮ** استیزه‌رو саркаши хашмгин, пурғазаб; ҷангара.

Ин кунад аз амру он баҳри ситез
Бар сари истезарӯён хок без. *Румӣ*

**ИСТЕЗОҲ** *а.* استیضاح тавзеҳ хостан, талаби эзоҳ ва равшанӣ кардан.

**ИСТЕМ** استیم *шакли дигари* **ситем.**

Гуфт фардо ништар орам пеши ту,
Худ биёҳанҷам истем аз реши ту. (1) *Рӯдакӣ*

**ИСТЕЪБОД** *а.* استعباد банда кардан, ба бандагӣ гирифтан, асир кардан.

Бандагӣ дар ғайб омад хубу каш,
Ҳифзи ғайб омад дар истеъбод х(в)аш. *Румӣ*

**ИСТЕЪДОД** *а.* استعداد **1.** омода шудан, тайёр будан; омодагӣ, муҳайёӣ.

Лашкари ӯро истеъдоде тамом набуд. *Авфӣ*

Бархезу ҷома бипӯшу истеъдоди рафтани хонаи амир кӯш. *«Равзат-ус-сафо»*

**истеъдоди роҳ** тайёрии роҳ, тайёрии сафар.

Чун истеъдоди роҳи Ҳалокухон ба итмом расид, ба мӯҷиби мӯътод ба расми видоъ дар урдухои худ тӯйҳо сохт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** қобилият, лаёқат, тавоноӣ ва қудрати кардани коре.

Ба фарти ақлу истеъдоде, ки дошт, ба табақоти банӣ-одам сарвар шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **истеъдоди назфуддам** майлони мизоҷи одам ба рехтани хуи; касалии рехтани хун ба димоғ ё қалб.

**ИСТЕЪЗОМ** *а.* استعظام бузург шумурдан, мӯҳтарам донистан.

Пас Яминуддавла Маҳмудро истеъзом кард ва шафеъ шуд, то аз сари интиқом бархезад. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСТЕЪЛО** *а.* استعلا бартарӣ ҷустан, мартабаи олӣ хостан; баланд гардидан; бартарӣ, фазилат.

Хирадмандон дар ҳоли... тавоноӣ ва истеъло аз ҷанг узлат гирифтаанд. *«Калила ва Димна»*

Ҳаваси истибдод ва истеъло дар димоғаш ҷой гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТЕЪЛОМ** *а.* استعلام пурсидан чизеро, огоҳӣ хостан аз чизе, пурсиш; **истеълом кардан** (*ё* **намудан**) а) талаби фаҳмидан ва донистан, пурсиш барои огоҳӣ.

Абӯалӣ... аз мӯҷиби нафрат ва дохи ваҳшат истеълом кард. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

б) хабар додан.

Фармон дод, ки аз ҳақиқати он муҳим истеълом намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТЕЪЛОҶ** *а.* استعلاج илоҷ хостан, чора хостан, талаби илоҷ кардан, дармон хостан.

Ин маразро аз Ҳовӣ истеълоҷ бояд намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТЕЪМОЛ** *а.* استعمال **1.** талаби амал кардан; **2.** ба кор бурдан, кор фармудан.

Агар дар истеъмол бувад, куҳан нашавад. *«Калила ва Димна»*

**ИСТЕЪМОН** *а.* استئمان *ниг.* **истимон.**

**ИСТЕЪТОФ** *а.* استعطاف лутф ва меҳрубонии касеро хостан.

... Бар сабили истеътоф номае назди ӯ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**истеътоф кардан** талаби меҳрубонӣ кардан.

**ИСТЕЪФО** *а.* استعفا талаб ва хоҳиши озод кардан аз хидмат ё коре.

Фазл ба Хуросон рафт... ва пас истеъфо хост ва биёфт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳар гоҳ, ки аз ҷониби султон дар он муотабат муболаға рафтӣ, аз вазорат истеъфо хостӣ. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСТЕЪҲОЛ** *а.* استئهال *ниг.* **истиҳол.**

**ИСТЕЪҶОБ** *а.* استعجاب ҳайрон шудан, ба шигифт омадан, аҷиб шумурдан; ҳайронӣ, шигифтӣ.

Уламои фазлгустар... забон ба истеъҷоб ва истиқроб мекушоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Мирзо Амин... дар ҳаққи Ҳайдарӣ калимаи истеъҷоб навишт. *«Хизонаи омира»*

**ИСТЕЪҶОЛ** *а.* استعجال шитобонидан, шитоб кардан; шитоб, таъҷил, аҷала, шитобкорӣ.

Гуфтамаш: Сӯхтам аз шавқи ту, таъҷил макун,
Гарчи умриву бувад одати умр истеъҷол. *Ҷомӣ*

**ба истеъҷол** бо аҷала, бо шитоб.

Замони тавбаву узр асту вақти бедорӣ,
Ки панҷ рӯзи дигар меравад ба истеъҷол. *Саъдӣ*

Аз ин мавзеъ ба ҷиҳати бебаргӣ ба истеъҷол даме рост карда... дар баҳр нишастем. *Аҳмади Дониш*

**истеъҷол кардан** (*ё* **фармудан**) шитобонидан; шитоб ва аҷала кардан.

Ҳалокухон азим хашм гирифт ва дар истихлоси Бағдод истеъҷол фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар қафои бариди фатҳ-иқбол
Кард бо фавҷи қудрат истеъҷол. *Бедил*

**ИСТЕҲБОБ** *а.* استحباب дӯст доштан, меҳрубонӣ; некӯ шумурдан; баргузидагӣ.

**ИСТЕҲЗО** *а.* استهزا масхара кардан, тамасхур кардан, бар касе хандидан, ришханд кардан; масхара, тамасхур, ришханд.

Баъзе аз ҳуззори анҷуман истеҳзо карда хандиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Сулаймонхоҷа ба охунд истеҳзову сухрият ба кор бурдӣ ва беодобию беҳурматиҳо кардӣ. *Садри Зиё*

**ИСТЕҲЗОР** *а.* استحضار **1.** ҳозир шудани касеро талаб кардан, ҳузури касеро хостан кардан.

Аз ҳазрати султон ба истеҳзорашон мисол расид. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

[Ҳалокухон] дигар бор ба истеҳзори халифа элчӣ фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ба ёд овардан, хотиррасон кардан; огоҳӣ, иттилоъ, маълумот.

Хирмани маҳ гар фурӯ резад зи роҳи Каҳкашон,
Кам нагардад як ҷаве аз дахли истеҳзори ман. *Бадри Чочӣ*

Шайх Низомуддин... дар фиқҳи Абӯҳанафия ва тафсир... ва усули калом истеҳзори тамом дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**ИСТЕҲИДАН** استیهیدن *шакли дигари* **ситеҳидан.**

Ҳар кӣ бошад шева истеҳиданаш,
Дидаи худро бипӯш аз диданаш. *Румӣ*

**ИСТЕҲКОМ** *а.* استحکام маҳкам шудан, устувор гардидан; устуворӣ, маҳкамӣ, мустаҳкамӣ.

Уқдаи он мунокаҳат ба истеҳком расониданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСТЕҲКОМОТ** *а.* استحکامات 1. *ҷ.* **истеҳком;** 2. сохтмонҳои мустаҳкам, махсусан сохтмонҳои мустаҳками ҳарбӣ.

**ИСТЕҲЛОК** *а.* استهلاک ҳалок кардан, миронда, несту нобуд кардан; **истеҳлоки дайн** ҳисса ба ҳисса адо кардани қарз, ба тадриҷ пардохтани қарз.

**ИСТЕҲМОМ** *а.* استحمام ба ҳаммом рафтан, бо оби гарм худро шустушӯ кардан.

Баъд аз ғуслу истеҳмом [ӯ] мутаваҷҷеҳи даргоҳи Райён гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Баъд аз фароғи истеҳмом даллок биталабад ва ба хоб равад. *Аҳмади Дониш*

**ИСТЕҲСОН** *а.* استحسان писандидан, сутудан, некӯ шумурдан, *таҳсину таъриф кардан; таҳсину таъриф.*

Табъи Савдо пур зи истеҳсони дунон тира аст,
Санги нохуш аз фасон созад мукаддар теғро. *Савдо*

**истеҳсон кардан** (*ё* **намудан**) таҳсину офарин гуфтан.

Абдулло баъд аз муовадат ба Ҳирот дар маҷолису маҳофил истеҳсони вай мекард. *Ҷомӣ*

Зиёд Убайдро истеҳсон намуда ба Димишқ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТЕҲСОС** *а.* استحثاث 1. парешон кардан, парешон сохтан.

Вазорат ба Абулаббос дод ва ӯ ба исорат ва истеҳсоси амвол даст дароз кард. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

2. тақозо кардан, талаб кардан.

Каси ӯ ба ҳазрати Бомьён равад ва истеҳсоси он мол кунад. *Низомии Арӯзӣ*

**ИСТЕҲФОЗ** *а.* استحفاظ нигоҳ доштан, нигоҳдорӣ кардан, ҳифз кардан, ҳифзу нигоҳдорӣ.

Низомшоҳи Сонӣ... хотир бар истеҳфози саропардаи салтанат... гумошта, дар он боб саъйҳои балеғ менамуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИСТЕҲҚОР** *а.* استحقار ҳақир шумурдан, касеро хор шумурдан, ҳақир доштан.

Боре падар ба кароҳат ва истеҳқор дар ӯ назар ҳамекард. *Саъдӣ*

**ИСТЕҲҚОҚ** *а.* استحقاق лаёқату қобилият, шоистагӣ.

Наздики соҳибдевон рафтам... ва сурати ҳолаш бигуфтам ва аҳлияту истеҳқоқаш баён кардам. *Саъдӣ*
... *Истеҳқоқи тарбияти беш дорад. Авфӣ*

**ИСТЕҲҚОҚӢ** استحقاقی ҳақ дошта ва сазовор аз рӯи лаёқат ва ҷиҳатҳои дигар.

Ҳамгинонро маълум шуд, ки салтанати он қавм иттифоқист, на истеҳқоқӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИБДОД** *а.* استبداد танҳо ба сари коре истодан, ба гуфтаи дигарон гӯш накарда амал кардан; худрой, худсарӣ; худкомӣ.

Ӯро бар сари ҳамон исрор ва истибдод ёфтам. *Авфӣ*

**истибдод доштан** худраъй ва худсар будан.

Ин худованди мо ҳама ҳунар асту мардӣ, аммо истибдоде азим дорад, ки ҳунарҳоро мепӯшонад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСТИБДОЛ** *а.* استبدال бадал гирифтан, чизеро ба ивази чизе гирифтан; бадал, иваз.

Ба касрати истеъмол Манучеҳр истибдол ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИБОР** *а.* اصطبار сабру шикебой кардан, тоқат овардан, *таҳаммул кардан; сабр, тоқат, шикебой, таҳаммул.*

Муддате дар ранҷи интизор ва меҳнати истибор ба сар бурдам. *Авфӣ*

Акнун чора ба ҷуз истибор нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИБСОР** *а.* استبصار талаби биной ва фаҳм кардан; дилогоҳ шудан; басират, доной; **аҳли истибсор** арбоби фаҳм, доноён.

В-агар ба ҷилваи товус шӯхие кардам,
Ба чашми нуқс набинандам аҳли истибсор. *Саъдӣ*

**ИСТИБШОР** *а.* استبشار ба шунидани хабари хуш шод шудан, хабари хуш шунидан; шодӣ, хурсандӣ, шодмонӣ.

Чун ин чаҳор касро дид, истибшор намуда, ҳар якро ба навъе бинавохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИБЪОД** *а.* استبعاد 1. дурӣ ҷустан; дур шудан; дурӣ.

Ҳамон беҳтар, ки қамар аз иҷтимои офтоб истибъод ҷӯяд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. аз эҳтимол дур донистан.

Зи мағзаш ҷӯши истибъод бархост,
Зи ҳар узваш чу лаб фарьёд бархост. *Нозим*

**истибъод кардан** (*ё* **намудан**) аз ақл дур ҳисоб кардан, бо тааҷҷуб аз эҳтимол дур донистан, бовар накардан.

Ба ҳарами худ ҳикоят кард ва ӯ аз он маънӣ истибъод намуд. *Авфӣ*

Аз ин тақрир истибъоди тамом менамуданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИСТИБҚО** *а.* استبقاء нигоҳ доштан; боқӣ доштан, боқӣ гузоштан, зинда гузоштан.

Баҳри истибқои ҳайвон чанд рӯз
Хонда илмаш аҳмақони бефурӯз. *Румӣ*

**ИСТИВО** *а.* استواء 1. баробарӣ, эътидол; баробаршавӣ; **истивои лайлу наҳор** баробар шудани шабу рӯз (соле ду бор: 21 март ва 23 сентябрь); **вақти истиво** нимирӯз.

Ҳар рӯз то вақти истиво сабр кунам, агар меҳмон расид, таоми худро бо ӯ бихӯрам. *Авфӣ*

Аз сабоҳ то вақти истиво ҳарб кард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**хати истиво** экватор.

Рӯзе бувад, к-ин подшаҳ бахшад вилоят мар-туро
Аз ҳадди хатти истиво то ғояти Африқия. *Манучеҳрӣ*

Аз ғайрати роятат фалак дид
Дар хат шуда хатти истиворо. *Анварӣ*

2. *маҷ.* ростӣ; барқарорӣ, устуворӣ.

Бигзар аз мастиву мастибахш бош,
З-ин талаввун нақл кун бар истивош. *Румӣ*

**истивои қомат** ростиву мавзунии қомат.

Бар истивои қоматашон гӯй абрӯвон
Болои сарви рост ҳилоле хамидаанд. *Саъдӣ*

**ИСТИДЛОЛ** *а.* استدلال далел овардан; далел, бурҳон, ҳуҷҷат.

Баъд аз инам набувад шоиба дар ҷавҳари фард,
Ки даҳони ту дар ин нукта хуш истидлолест. *Ҳофиз*

Аз ҳиммат ва мурувват ва киёсати ту истидлол метавон кард бар бузургниҳодии ту. *Авфӣ*

**ИСТИДЛОЛИЁН** استدلالیان гурӯҳе аз файласуфон, ки бар ҳар даъво ва иддио далел талаб мекунанд.

Пои истидлолиён чӯбин бувад,
Пои чӯбин сахт бетамкин бувад. *Румӣ*

**ИСТИДОМАТ** *а.* استدامت 1. давоми чизеро хостан; ҳамеша чизеро хостан; 2. давомдорӣ, ҳамешагӣ; мудовимат, пойдорӣ, устуворӣ.

**ИСТИДОНАТ** *а.* استدانت қарз хостан, вом хостан, қарз гирифтан.

**ИСТИДРОК** *а.* استدراک 1. дарк кардан, дарьёфтан; барои фаҳмидан ва дарьёфтан кӯшиш кардан.

Иқомати чизе, агар истидроки он дар ҳайизи иқтидор нахоҳад омад, аз муқтазои ҳикмат ва ҳукумат дур бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *адш.* санъатест, ки мисраи аввали байт ба назар ҳаҷву мазаммат менамояд, аммо аз мисраи дуйум маълум мешавад, ки мадҳ аст, чунончи дар мисолҳои зерин дида мешавад:

Асари мир нахоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон,
Мир хоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон-дар асаро. *Рӯдакӣ*

Ҳайф бошад з-он ки инсон гӯямат, эй ҷон, аз он-к
Тан шавад нопок инсонро, ту покӣ ҳамчу ҷон*.

**ИСТИДРОҶ** *а.* استدراج 1. ба тадриҷ наздик кардан, андак-андак наздик овардан; ба тадриҷ ҳаракат кардан ба сӯи чизе; **бар сабили истидроҷ** ба таври тадриҷӣ, кам-кам, оҳиста-оҳиста.

Султон бифармуд, то бар сабили истидроҷ... лашкари ӯ пушт фаро доданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

2. бадии одат, азоби давомдор.

Ҳар чӣ ғайри ӯст, истидроҷи туст,
Гарчи тахту мулкат асту тоҷи туст. *Румӣ*

**ИСТИДЪО** *а.* استدعا илтимос кардан, пурсидан, хостан, талаб кардан; хоҳиш, илтимос, талаб, дархост.

Ба истидъои харворе ду ҳезум
Зимистоне чу хар дар гил ҳамехуфт. *Анварӣ*

Шаби ид маро истидъои харҷи идӣ кард. *Авфӣ*

**истидъо доштан** дархост кардан, хоҳиш кардан.

Шавқам истидъои он дорад, ки дар базми ҳузур
Рози дил дар ҳазрати ҷонони худ ифшо кунам. *Шоҳин*

**ИСТИЁД** *а.* اصطیاد сайд кардан, шикор кардан; шикор, сайд.

[Барои] истиёди оҳу ва гавазн рӯзҳо хайма дар сайдгоҳи нахчир занад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИЗЛОЛ** *а.* استظلال ба ҷои соя паноҳ бурдан, дар соя нишастан; паноҳ бурдан; **истизлол ҷустан** паноҳ ҷустан, паноҳ бурдан.

Ҳар рӯз фавҷе ба сояи чатри ҳумойсой истизлол меҷустанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИЗОА||ИСТИЗОАТ** *а.* استضائه||استضائت равшан кардан; равшан шудан; талаби рӯшноӣ кардан, равшанӣ хостан.

Бе муқосоти шиддате истизоат ҷуста...
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИЗОДАТ** *а.* استزادت зиёдат хостан, талаби афзунӣ кардан, ба афзудан кӯшиш кардан.

Аз шаҳри Бағдод хуруҷ кард бо лашкаре ороста... мутаваҷҷиҳан ило Хуросон ба сабаби истизодате, ки аз султони олам Санҷар дошт. *Низомии Арӯзӣ*

**ИСТИЗОН** *а.* استیذان иҷозат хостан, рухсат пурсидан, изн талабидан; иҷозат.

Дар коре, ки ба масолеҳи ин вилоёт тааллуқ дошта бошад, бе иститлоъ ва истизони наввоби ҳазрат мисол надиҳанд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

Ва бе истизон дар миёни манозил ва махозини раоё наравад. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИЗҲОР** *а.* استظهار 1. ёрӣ ва паноҳ хостан аз касе, такья кардан ба ёрии касе; **истизҳор кардан** ёрӣ хостан, паноҳ бурдан.

Ба муволоти ин ду рукни шариф
Ҳам тамассук кунам, ҳам истизҳор. *Хоқонӣ*

2. пуштибонӣ, пушту паноҳ.

Ва ин бандаро бад-он қуввати дил ва истизҳор... ҳосил омад. *«Калила ва Димна»*

Узри тақсири хизмат овардам,
Ки надорам ба тоат истизҳор. *Саъдӣ*

3. тасдиқ кардан, таъкид кардан; тасдиқ, таъкид, баён.

Гуфт: Пеш аз ин чизе набиштай? Гуфт: Навиштаам ва ин истизҳори онро фиристодам.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСТИКБОР** *а.* استکبار такаббур кардан, калон пиндоштан касеро ё худро, калонӣ кардан, каттагӣ кардан.

Роҳ бинмоям туро, гар кибр биндозӣ зи дил,
Ҷоҳилонро пеши доно ҷои истикбор нест.
*Носири Хисрав*

[Дурии оқил аз душман] на аз рӯи адовату инкор бошад ё аз роҳи нафрату истикбор. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИСТИКМОЛ** *а.* استکمال комил кардан, такмил кардан; тамом кардан, анҷом додан.

... Ки бувад нисьён ба ваҷҳе ҳам гуноҳ,
З-он ки истикмоли таъзим ӯ накард. *Румӣ*

**ИСТИКОК** *а.* اصطکاک ба ҳам расидан, ба ҳам задан ва молиш хӯрдани ду чизи сахт.

То кафи дарьё наёяд сӯи хок,
Қ-асли ӯ омад бувад дар истикок. *Румӣ*

Ба ҳам даршуда шохҳо з-он дарахт,
Чу дар истикок афтад аз боди сахт... *Ҷомӣ*

**ИСТИКОНАТ** *а.* استکانت фурӯтанӣ намудан; фурӯтанӣ, хоксорӣ.

Бандагӣ дар сарои мубдин кулл,
Заъфу аҷз асту истиконату зулл. *Саноӣ*

Аҳолии он ҷо мақолиди дуруб пеш оварда ва рӯи истиконат бар замин ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИКТОБ** *а.* استکتاب навиштан аз рӯи китобе; нусхабардорӣ.

Истиктоби кутуби исломӣ ба кеши фарангӣ чӣ сарфа мебандад? *Аҳмади Дониш*

**ИСТИКШОФ** *а.* استکشاف дархост, ҷустуҷӯ, таҳқиқ, пурсиш.

Ин маъниро истикшофи балиғ бояд кард. *Авфӣ*
Мунаҷҷиме Ҷалол ном мусоҳиби ӯ буд, аз вай истикшофи ихтиёри вақт намуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИЛЗОМ** *а.* استلزام зарурат, лозим донистани чизе, лозим шумурдани чизе барои чизи дигар.

Халқ аз хавоси нафси ҳайвонист ё нафси нотиқаро дар истилзоми ӯ мушоракате ҳаст?
*Насириддини Тӯсӣ*

**ИСТИЛО** *а.* استیلا ба зӯрӣ ба даст даровардани чизе, забардаст шудан бар чизе, ғолиб омадан, ғолиб шудан, ҷабран ба даст даровардани кишваре.

Ва чанд мавзеи дигар аз Систон хароб бибуд, ки аз тахриби куффор ва истилои он гурӯҳ ободон нашуда буд. *«Таърихи Систон»*

То намирам ман, ту ин пайдо макун,
Даъвии шоҳию истило макун. *Румӣ*

**ИСТИЛОБ** *а.* استلاب рабудан, кашида гирифтан.

Шабона дар мавзее, ки нузул кард, курдон тамаъ дар истилоби либоси ӯ карданд.
*«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИСТИЛОМ** I *а.* استلام **1.** судан; молидани санг бо даст ва ё лаб ҳамчун изҳори итоату таслим; **2.** *д.* бӯсидани санги муқаддаси ҳаҷаруласвад, ки дар Каъба аст.

Замзамнамой буд ба мадҳаш забони ман,
То карда буд аз ҳаҷарулаевад истилом. *Хоқонӣ*

**ИСТИЛОМ** II *а.* اصطلام аз бех баркандан, решакан кардан.

Созадат истиломи он ламаот
Фориғ аз мубдаоту мухтараот. *Ҷомӣ*

**ИСТИЛОТ** *а.* استلات хӯрдан ва косаро бо ангушт пок кардан.

Бузургони давлат ба маҷлис ҳозир омаданд ва надимон низ бинишастанд ва даст ба кор карданд ва хӯрданӣ ало тариқи истилот мехӯрданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСТИЛОҲ** *а.* اصطلاح **1.** бо ҳам сулҳ кардан; оштӣ кардан; **2.** калима ё иборае, ки хоси як гурӯҳи мардум (мас. аҳли як касб) аст ё дар байни онҳо маънои махсусе пайдо кардааст; калимае ки дар соҳаи илму фан барои ифодаи маънои махсуси ғайри аслӣ қабул шудааст, термин.

Баҳри тафҳими маънии ашьё
Истилоҳе зи ғайб кард иншо. *Бедил*

**ба истилоҳи...** ба қавли..., ба қавлу гуфтори..., аз рӯи истеъмоли...

Ин маънӣ ба истилоҳи мунаҷҷимон киноя аз тасайюроту фаророту қиропоти кавокиб аст.
*Аҳмади Дониш*

**ИСТИЛОҲОТ** *а.* اصطلاحات ҷ. **истилоҳ** 2.

Истилоҳотест мар-абдолро,
Гар набошад з-он хабар аҳволро. *Румӣ*

Пӯшида намонад, ки тифлони навраснда ва кӯдакони нодидаро аз таълими истилоҳоте, ки маънуси тибоъ ва маълуфи симои эшон нест, бар дил дахшате ва бар хотир ваҳшате менишинад. *Ҷомӣ*

**ИСТИЛҲОҚ** *а.* استلحاق мулҳақ шудан, пайвастан.

**ИСТИМДОД** *а.* استمداد ёрӣ хостан, мадад пурсидан, кӯмак талабидан; мададталабӣ, ёрихоҳӣ.

Машварат — истимдод намудан бошад аз раъи бузургон. *Авфӣ*
Бо сабо афтону хезон меравам то кӯи дӯст,
В-аз рафиқони раҳ истимдоди ҳиммат мекунам.
*Ҳофиз*

**ИСТИМЗОҶ** *а.* استمزاج мизоҷ пурсидан, сиҳату саломати касеро пурсидан; фикру ақидаи касеро пурсидан.

Қосиде пеши Алитагин фиристоданд, то аз ӯ истимзоҷ намоянд, ки лоиқи подшоҳӣ аз варасаи Сомонӣ кист. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИМОЛАТ** *а.* استمالت ба сӯи худ овардан, моил кунонидан, бо сухани нағз касеро ба тарафи худ ҷалб кардан; дилҷӯӣ кардан.

Аз қабули ту умеди истимолат ёфтаст
Ҳар диле, к-аш рӯзгори номусоид зоҷир аст. *Муиззӣ*

Ӯро ба ҳар навъ истимолат додам ва ба хидмат овардам. *Авфӣ*

**ИСТИМОЛАТНОМА** استمالتنامه номае, ки барои дилҷӯии касе навишта мешавад.

Ва истимолатномаҳо ба атрофи мамолики Хуросон навишт. *«Равзат-ус-сафо»*
Махдумаи Ҷаҳон ва Туғличин ... истимолатномае бар уҳуд ва мавосиқ фиристоданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ИСТИМОН** *а.* استیمان **1.** амон хостан, талаби амон кардан, зинҳор хостан.

Даст дар домани истимон зада мусулмон шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** паноҳ бурдан ба касе ё ҷое; **3.** эътимод, хотирҷамъӣ.

**ИСТИМОЪ** *а.* استماع шунидан, гӯш додан.

Чун ин сухан истимоъ кард, асари ғазаб дар башараи ӯ мутамаккин гашт. *«Таърихи Систон»*

Зоҳид — ҳадиси шоҳиду мо — истимои панд?
Ёрон, масофатест зи Бағдод то Хуҷанд! *Савдо*

**ИСТИМРОР** *а.* استمرار бо як равиш рафтан, як зайл гузаштани чизе, ҳамешагӣ, пайвастагӣ, пайваста дар кор будани чизе.

Ду ҳазор савор мулозими урдуи ҳумоюн гарданд ва аладдавом ва истимрор бад-ин уҳуд вафо намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Намедонад касе дар ишқ қадри дарду меҳнатро,
Ки истимрори неъмат мекунад беқадр неъматро. *Соиб*

**ба таври истимрор** ҳамеша, доимо; **истимрор додан** давом кунонидан, идома додан; **истимрор доштан** боқӣ будан, бардавом будан; **истимрор ёфтан** давом ёфтан, бардавом шудан.

Ин қоида бар ҳамин дастур... истимрор ёфта. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИСТИМТОЪ** *а.* استمتاع фоида бурдан, баҳра ва манфиат ҷустан.

Хирадманд чӣ гуна орзӯи чизе кунад, ки ранҷу тааби он бисёр бошад ва интифоу истимтоъ аз он андак. *«Калила ва Димна»*

Шумо чаро аз истимтоъ канора гирифтед? *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНБОТ** *а.* استنباط **1.** истихроҷ, берун баровардани чизе аз чизе, мас. об аз ҷоҳ.

Истинботи аҷсоди сабъа, чун зару нуқра ва мису оҳан ва ғайра ӯ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *маҷ.* ошкор кардани чизе, ки пинҳон бошад; дарьёфтан, дарк кардан, хулоса баровардан, натиҷа баровардан.

Пас хосияти мардум тасаввур ва тасдиқи куллиёт аст ва истинбот кардани маҷҳулот аз улум ва саноат. *Ибни Сино*

Ӯ онро ба хирад ва ақли худ истинбот кунад ва он хашму сатват сукун ёбад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСТИНКОР** *а.* استنكار **1.** инкор кардан, мункир шудан; қабул накардан.

Агар ин афъол афъоли хайр аст, чаро китмон ва истинкори он аз фазилат ва муруввват мешуморанд? *Насириддини Тӯсӣ*

Он ҳакимак зи ҷаҳлу истинкор
Гуфт: Биттабъ мӯҳриқ омад нор. *Ҷомӣ*

**2.** зишт шумуридан, написандидан.

Ин ҳолат сабаби истинкор ва истинфори зиндагон гардад. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНКОФ** *а.* استنكاف **1.** нангу ор доштан, ибо кардан; **2.** худдорӣ кардан; сарпечӣ кардан, имтиноъ кардан; рад кардан; рад, худдорӣ, имтиноъ.

Язид шунид, ки Ибни Зубайр аз байати ӯ истинкоф менамояд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва аз муолафа ва муколама ҳеҷ истинкоф накунад. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНОД** *а.* استناد **1.** ба чизе такья кардан.

Мокон... бар дари Рай нишаста ва ба Рай истинод карда, то Тош бирасид. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** таҳқиқ кардан, санад ва далел овардан; санад, далел.

**ИСТИНОС** *а.* استيناس унс гирифтан, хӯ гирифтан, унсу улфат гирифтан.

Ин қасида, ки ман фиристодам,
Дилу ҷонро бад-ӯст истинос. *Масъуди Саъд*

**ба истинос омадан** одат кардан, улфат пайдо кардан.

Ва ман аз ваҳшат ба истинос омадам. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНСОХ** *а.* استنساخ нусха бардоштан, рӯйнавис кардан, рӯйнавис карда гирифтан.

Дар муддати шаш моҳ барои ӯ истинсохи дафтари «Шоҳнома» намудам. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНТОҚ** *а.* استنطاق сухан гуфтани касеро хостан, касеро ба нутқ даровардан; гап занондан; сухан пурсидан; бозпурсӣ; **истинтоқ ёфтан** сухани хуш шунидан; илтифот дидан.

Забон барораду дарвақт мантиқӣ гардад,
Агар ҷамод зи ҷуди ту ёбад истинтоқ. *Муиззӣ*

**ИСТИНФОР** *а.* استنفار нафрат кардан; дур шудан, рамидан, рам.

Авотифи подшоҳона истиҳош ва истинфори Рукниддинро ба истинос ва истибшор мубаддал гардонид. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

Афрӯхтани оташ дар шаб сабаби... истинфори дадагон аст. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИНШОҚ** *а.* استنشاق **1.** об ё ҳаво ба бинии худ кашидан.

Ва илоҷи беморони худро ҷуз истиншоқи ҳавои Туркистон надонист. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳам дар он ҷо нолаи муштоқ кард,
Бӯйро аз бод истиншоқ кард. *Румӣ*

**2.** *д.* об ба бинӣ кашидан дар вақти таҳорат.

**ИСТИНҶО** *а.* استنجا худро аз наҷосат ва палидӣ пок кардан (баъд аз қазои ҳоҷат).

Чидани нохуну истинҷо ба об... аз ҷумлаи суннатҳои писандидаи ӯст. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун ки истинҷо кунӣ, вирди сухун
Ин бувад, ки аз зиёнам пок кун. *Румӣ*

**санги истинҷо** кулӯхе, ки дар халоҷо ба кор бурда мешавад.

Моли дуньёст санги истинҷо,
Ба суви мустароҳ бифиристед. *Хоқонӣ*

**ИСТИОБ** *а.* استيعاب фаро гирифтан, дар бар гирифтан; аз худ кардан, тамом аз худ кардан чизеро; **истиоби абвоби одоб** комил шудан дар одобу ахлоқ, ба тамом аз худ кардани қоидаи одоб.

Баъд аз истиоби абвоби одоб... ба хидмати Олтунтоши Хоразмшоҳ мавсум шуд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСТИОЗА||ИСТИОЗАТ** *а.* استعاذه||استعاذت *д.* паноҳ бурдан ба худо аз бадии чизе, талаби паноҳ кардан.

То раҳӣ з-ин ҷодуиву з-ин қалак,
Истиозат хоҳ аз раббулфалак. *Румӣ*

Истиоза ва истионат аз ин ҳолат буд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИОНАТ** *а.* استعانت ионат хостан, ёрманди талабидан, мадад пурсидан; **истионат бурдан** *ба чизе* талаби ёрӣ кардан аз чизе; такья кардан ба чизе.

Биёмӯз рафтор аз он тифли хурд,
Ки чун истионат ба девор бурд. *Саъдӣ*

**истионат кардан** (*ё* **намудан**) ионат хостан, ёрӣ талабидан.

Аммо чун истионат ба мо намуданд, агар ёрӣ надиҳем, ному нанг бошад. *«Форснома»*

Зи Шамси Табрезӣ истионате мекун,
Бувад ки тоҷи ионат расад ба фарқ туро.
*Шамси Табрезӣ*

**ИСТИОРА||ИСТИОРАТ** *а.* استعاره||استعارت **1.** ба орият хостани чизе, чизеро амонат гирифтан.

Офтоб истиораи нур аз рӯи ӯ намудӣ. *Восифӣ*

Ситораи фалаки иқтидон Саъдуддин,
Ки Саъди акбар аз он карда истиораи нур... *Шавкат*

**2.** *адш.* навъе аз истеъмоли маҷозии калимаҳо, асосан навъе аз ташбеҳ аст, ки ташбеҳкунанда ба ҷои ташбеҳшаванда меояд, аммо ташбеҳшаванда зикр намеёбад, мас. 'наргис' ба ҷои 'чашм', 'сунбул' ба ҷои 'зулф' ва 'сарв' ба ҷои 'қадди маҳбуба' кор фармуда мешаванд, чунончи дар мисоли зерин 'маҳ' киноя аз 'рӯй', 'шакар' киноя аз 'лаб', 'наргис' киноя аз 'чашм' ва 'гул' киноя аз 'рухсора' аст.

Маҳаш мушксою шакар майфурӯш,
Ду наргис камонкаш, ду гул диръпӯш. *Асадӣ*

**ИСТИРДОД** *а.* استرداد чизи додашударо гашта гирифтан, пас хостан.

Агар золим чизе аз мазлум ситонда бошад, истирдод фармояд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аммо ҷаҳонпаҳлавон... ба қасди истирдоди Панҷоб мутаваҷҷеҳи Ҳинд шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИСТИРЗО** *а.* استرضا ризоят хостан, хушнудӣ хостан; *ба* хушнудии касе кӯшидан; хушнудӣ, ризоят.

Вазифа он, ки дар истирзои хотири шарифи ӯ саъй намоӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба фармони муҳаббат дид нохуб,
Ки печад сар зи истирзои маҳбуб. *Нозим*

**ИСТИРОҚ** *а.* استراق дуздидан, дуздида гирифтан, дуздӣ кардан; ◇ **истироқи самъ** дуздида гӯш кардан, пинҳонӣ гӯш андохтан, махфӣ гӯш ба сухани касе доштан.

Сарҳанге сагзӣ истироқи самъ карда буд, филҳол... маликро хабар кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**истироқи чашм** дуздида нигоҳ кардан ба касе.

Чун биҷӯшад аз дарун чашма санӣ,
З-истироқи чашмҳо гардӣ ғанӣ. *Румӣ*

**ИСТИРОҲАТ** *а.* استراحت осоиш хостан; баросудан, роҳат кардан; роҳат, оромӣ, осудагӣ, осоиш.

Султон баъд аз ин ду фатҳи номдор бар қасди истироҳат... ба дорулмулки Ғазна омад.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

Ва худ низ аз истироҳати тамом даст бардорад.
*Аҳмади Дониш*

**ИСТИРФОҲ** *а.* استرفاه рафоҳият хостан, ба роҳату осоиш кӯшидан; рафоҳият, осудагӣ.

Пунбаи ғафлату ғурур дар гӯш карда, паҳлу бар бистари истирфоҳ ва суруր андохта буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИРХО** *а.* استرخا суст шудан, фурӯхишта шудан, ланҷу шалпар шудан; сустӣ, фурӯхиштагӣ.

Бишнав аз ҳолу ҳадди истирхо —
Навъи бутлони ҷумлагӣ аъзо. *Саноӣ*

**истирхои масона** *тиб.* касалиест, ки гирифтори он пешобро нигоҳ дошта наметавонад, суст будани сари қабуқ.

Писари Ҷорӯми Ҳалокухон... аз Қутуй-хотун дар вуҷуд омад ва ӯро иллати истирхои масона буд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИРХОС** *а.* استرخاص рухсат талабидан, рухсат хостан.

Ва иҷозату истирхоси муовадат ва мураҷаат талабиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИРҲОМ** *а.* استرحام раҳм хостан, меҳрубонӣ талабидан, шафқат хостан.

**ИСТИРҶОЪ** *а.* استرجاع **1.** баргаштани касеро илтимос кардан; чизеро аз касе гардонда гирифтан.

[Султон] расуле пеши Шор фиристода дар истирҷои ӯ ваъдаву ваид ба тақдим расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *д.* дар вақти шунидани хабари марги касе ҷумлаи «Инно лиллоҳи ва инно илайҳи роҷиун» (мо аз они худоем ва ба дурустӣ ки ба сӯи ӯ баргардандаем)-ро гуфтан.

Ва фурӯтанӣ намуд ва истирҷоъ кард баъд аз он, ки ғусса ва навҳа бар ӯ муставлӣ шуда буд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Саид забон ба истирҷоъ кушода бо далерон мутаваҷҷеҳи он ҷониб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИСВОБ** *а.* استصواب писандидан, савоб шумурдан ва маъқул донистан кори касеро; маслиҳат кардан, маслиҳат пурсидан, савобдид.

Нақши мақдуре наёрад паст кардан
Ҷуз ба истисвоби рои хушьёрат. *Анварӣ*

Азиз андешаи ӯро писандид,
Зи истисвоби он табъаш бихандид. *Ҷомӣ*

**ИСТИСЛОМ** *а.* استسلام итоат кардан, гардан ниҳодан; таслим шудан.

Ҷуз истислом ва илтиёз ба зилли истирҳом паноҳе надошт. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

Аҳли он буқъаро дар рибқаи... истислом кашид.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ИСТИСЛОҲ** *а.* استصلاح талаби салоҳ ва беҳбудӣ кардан; ба ислоҳу салоҳият ва беҳбудӣ расидан.

Дар истислоҳи ҳол... тазарруи ҳар чи тамомтар намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Боз мўҳтоҷ ба истислоҳи ҷурҳ бошад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИСМОР** *а.* استثمار **1.** самар ҷустан, мева чидан; **2.** аз меҳнати дигарон фоида бурдан.

**ИСТИСНО** *а.* استثنا **1.** аз маҷмўи чизҳо чизеро баровардан ё ҷудо кардан.

...Аз ин маҷмўъ истисно кардаанд. *Аҳмади Дониш*
Истисно қоида набошад. *Зарбулмасал*

2. калимаи «иншооллоҳ»-ро ба забон овардан.

Лек истисноу тасбеҳи худо
З-эътимоди худ буд аз эшон ҷудо. *Румӣ*

**ИСТИСНОӢ** استثنائی мансуб ба истисно 1.

**ИСТИСОЛ** *а.* استیصال аз бех баркандан, аз бех канда партофтан, решакан кардан; поймол ва парешон намудан.

Бе ҷиноят мардумони асилро хор кардӣ ва ба андак баҳона истисоли мардум намудӣ.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Баъд аз истисоли қипчоқия аҳаде зинда намонда бошад. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИСЪОД** *а.* استسعاد некбахтӣ ҷустан, саодат хостан; саодат, хушбахтӣ, комьёбӣ; муборакӣ ва хуҷастагӣ.

Аз истисъоди омадушуди маҷлиси хос... маҳрум монда. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИСҚО** *а.* استسقا **1.** об хостан, талаби об кардан; борон талабидан.

Ба пеши файзи ту з-он омадам ба истисқо,
Ки вораҳонӣ аз ин хушксоли теморам. *Хоқонӣ*

**2.** *тиб.* беморин обхўра, ҷамъ шудани моддаҳои обакӣ дар шикам ва дигар аъзои бадан.

Ки ошомад кадуе об аз ў сард,
Қ-аз истисқо нагардад чун каду зард. *Низомӣ*

Маразн истисқо... пайкарамро ба он масоба оварда, ки қуввати рафтор надорам. *Садри Зиё*

**истисқо гирифтан** а) ба беморин обхўра гирифтор гардидан; б) *маҷ.* сахт ташна шудан.

Зи боди савлати ў хок гирад истихфоф,
Зи таффи ҳайбати ў об гирад истисқо. *Анварӣ*

**ИСТИСҲОБ** *а.* استصحاب касеро ба ҳамроҳии худ гирифтан, сўҳбати касеро хостан, орзуманди сўҳбати касе будан; сўҳбат кардан.

Ағул гуфт, ки ҳамеша миёни ману Буроқ бисоти истинос ва истисҳоб мумаҳҳад буда.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИТЛОБ** *а.* استطلاب талаб кардан, талабидан, ҷустан, ҷустуҷў кардан; дархости бозгардондани чизе кардан; дархост.

Баъд аз истифсору иститлоби хотам қаҳрамони мамлакатро ба хидмати тоҷдори иқлими хоният оварданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИТЛОЪ** *а.* استطلاع огоҳӣ хостан, хабар пурсидан; хабаргирӣ, пурсиш.

Номае набиштанд ва аз раъи ў иститлоъ карданд.
*Авфӣ*

Шарафуддини писари вазир ва соҳибдевон ҷиҳати иститлои умур ба даргоҳ омаданд.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**ИСТИТОАТ** *а.* استطاعت қувват, қудрат, иқтидор, тавоноӣ; имконият ва дастгоҳ доштан барои иҷрои коре.

Ба қадри иститоат маҷҳуди худро базл кардам.
*Авфӣ*

Бар мо воҷиб омад забти мамолик кардан, зеро ки моро он иститоат ҳаст. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ҳаргиз аз даври замон нанолидаам..., магар вақте ки поям бараҳна монда буд ва иститоати пойпўше надоштам. *Саъдӣ*

**ИСТИТОБАТ** *а.* استطابت покӣ ҷустан, покӣ хостан.

Истироҳат ба бахт ё ниам аст,
Иститобат ба об ё мудир аст. *Хоқонӣ*

**ИСТИТРОД** *а.* استطراد **1.** барои фиреб додани душман аз пеши вай гурехтан; **2.** *адш.* аз матлаб хориҷ шуда ба мазмуни дигар гузаштани нависанда ва баъд боз ба матлаби аввалӣ баргаштани ў.

Ҳарчанд зикри малик Арслон собиқан рақамзадаи килки баён гашта буд, дар ин маҳомм бар сабили иститрод бори дигар шаммае аз аҳволи ў мастур гашт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИФО** I *а.* استیفا тамом гирифтан; тамоми ҳақ ё моли худро аз касе гирифтан; ҳаққи касе ё чизеро ба ҷо овардан.

Ҳаққе дорам, омадам, то онро истифо кунам. *Авфӣ*

Ва агар мавҷуд бошанд, низ баъд аз истифои қасос аз хасм ночиз гарданд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИФО** II *а.* اصطفا баргузидани касеро, интихоб кардан; баргузидагӣ.

Зи бустони вафо озод сарве,
Зи боғи истифо раъно тазарве. *Ҷомӣ*

**ИСТИФОДА||ИСТИФОДАТ** *а.* استفاده||استفادت **1.** фоида хостан; фоида бурдан аз чизе.

Ҳукамо онро барои истифодат мутолеа кунанд.
«*Калила ва Димна*»

**истифода бурдан** фоида гирифтан, манфиат бурдан.

Он қадар бетакаллуфона навишта, ки ҳар кас истифода бурда метавонад. *Садри Зиё*

**2.** касб кардан, ҳосил намудан; фазлу камол ва илму дониш ба даст овардан.

Туллоб дар ҳавзаи дарси мавлоно Муҳаммад Юсуф ба истифода машғул буданд. «*Таърихи Сайидроқим*»

**истифодаи шар** бадӣ касб кардан, зиштӣ пайдо кардан.

Ҳама мардумон... истифодаи шар ё аз худ кунанд ё аз ғайри худ. *Насириддини Тўсӣ*

**ИСТИФОЗА||ИСТИФОЗАТ** *а.* استفاضه||استفاضت талаби файз кардан, ато хостан, файз гирифтан.

То ки хаффоши аз басорат дур
Кунад аз соя истифозати нур... *Ҷомӣ*

Маҷнун, ки намуд истифоза
Рўҳи малаки зи бас риёза. *Шоҳин*

**ИСТИФРОҒ** *а.* استفراغ қай кардан; холӣ кардани бадан хоҳ бо қай, хоҳ бо шоша, хоҳ бо исҳол ва ғ.

Ба рўде, ки дар он наздикӣ буд, мерафт ва сар ба об фурў бурда, истифроғ карда осоиш менамуд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Тавба кун в-аз хӯрда истифроғ кун,
В-ар ҷароҳат кӯҳна шуд, рав, доғ кун. *Румӣ*

**ИСТИФРОҒОТ** *а.* استفراغات *ҷ.* **истифроғ.**

Ҳарчанд атиббои ҳозиқ дар истифроғот саъй ва ҷаҳд намуданд, чун даври ҳаёт ба нуқтаи вафот расида буд..., оҷиз омаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИФСОР** *а.* استفسار пурсидан, хабар гирифтан, аҳволпурсӣ кардан; пурсиш, тавзеҳу тафсир хостан.

Ӯро ба ҳузури худ талаб дошт ва истифсор кард. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ба истифсори ҳолаш сар надорӣ,
Зи дил гарди малолаш барнадорӣ. *Нозим*

**ИСТИФТО** *а.* استفتا талаби фатво кардан, фатво хостан, иҷозаи фармони шаръӣ хостан.

Дар ин боб аз аъёни уламо ва машоҳири ҳукамо истифто рафт, ҳама бар он мункир шуданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Арбоби тариқат аз билоди дуру наздик истифтои масоил аз вай карданди. *Ҷомӣ*

Ва агар... бар хилофи... падар рафта бошад ва оқ гашта, дигаре истифто менамуд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИФТОҲ** *а.* استفتاح 1. кушоиш талабидан, талаби кушоиш кардан; кушоиш, оғоз кардан; оғоз, ибтидо.

Маро ту донию донӣ, ки ҳеҷ вақт набуд
Дари даноатро бар дили ман истифтоҳ.*

2. *д.* номи рӯзи понздаҳӯми моҳи раҷаб ки гӯё дарҳои осмон ва Каъба кушода мешудааст, рӯзи қабул шудани дуо.

Маснавӣ, ки сайқали арвоҳ буд,
Бозгаштам рӯзи истифтоҳ буд. *Румӣ*

Дар рӯзи истифтоҳи ҳамин сол малик Шарафуддини Муҳаммад ва шоҳ Иҷуро... ба қатл овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИФҲОМ** *а.* استفهام талаби фаҳмиш намудан, пурсидан, пурсиш кардан, савол кардан, талаби донистан; пурсиш.

Маро, ки бо ту сухан гӯяму сухан шунавам,
На гӯши фаҳм бимонад, на ҳуши истифҳом. *Саъдӣ*

З-он ки истифҳоми исбот аст ин,
Лек дар вай лафзи лайса ҳам бубин. *Румӣ*

◇ **калимаи истифҳом** *грам.* калимае, ки эзоҳ ва маънидод кардани чизеро талаб мекунад, зарф ва ҷонишини саволӣ.

**ИСТИХБОР** *а.* استخبار хабар пурсидан, хабар гирифтан, *хабар хостан; хабаргирӣ.*

Ҷиҳати истихбору иститлои аҳволи эшон ҷамъеро ба забонгирӣ фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИХДОМ** *а.* استخدام талаби хидмат кардан, хидмат ҷустан, хидмат хостан.

Ҳама халқ истихдому тааббуд хоҳанд ва худро сазовори он шиносанд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ИСТИХЛОС** *а.* استخلاص 1. раҳоӣ ҷустан, талаби халосӣ кардан; халос кардан, раҳо кардан; халосӣ, раҳоӣ.

Баҳри истихлоси худ он пирмард
Сангҳо партофтан оғоз кард. *Румӣ*

[Яке аз вазирон] рӯзе ба хитоби малик гирифтор омад, ҳамгинон дар истихлоси ӯ саъй карданд. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* ишғол намудан, тасарруф намудан.

Лашкари муғул омаданд ба истихлоси мамолики Форс. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Муғулон чун аз истихлоси қалъа оҷиз буданд, шаҳри Мордин ва Дунайсар ва Арзан, ки наздик буд, биғоратиданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИХЛОФ** *а.* استخلاف касеро ба ҷои худ халифа кардан, ҷонишин кардан.

Фарзанди дилбанди худро ба шумо месупорам, ки валиаҳди ман аст ва ӯро бар шумо истихлоф мекунам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИХОРА||ИСТИХОРАТ** *а.* استخاره||استخارت *д.* 1. хайр ва беҳтарӣ хостан аз худо; 2. баъд аз хондани дуоҳо бо тасбеҳ ва ё Қуръон фол дидан; фол.

Баъд аз истихорат туро аз баҳри таълими фарзанд ихтиёр кардем. *Авфӣ*

Афтода ба рӯи хоку хора,
Бар ёд кӣ дорад истихора? *Шоҳин*

**истихораи зотурриқоъ** навъи фолбинист, ки фолбинанда ду порча коғазро бо ибораҳои «ифъал» (бикун) дар яке ва «лотафъал» (макун) дар дигаре навишта ва печонда зери ҷойнамоз мегузорад ва баъд аз намоз бо чашми пӯшида яке аз он коғазпорчаҳоро гирифта мехонад ва мувофиқи навишти он рафтор мекунад.

Ману либоси таҷарруд, ки хирқапӯшии ман
Ба истихораи зотурриқоъ хуб омад. *Мӯҳсини Таъсир*

**ИСТИХРОҶ** *а.* استخراج 1. берун баровардан, кофта баровардан, махсусан маъданро.

Он чи дар маодин буд, ҳамаро истихроҷ кард. *Авфӣ*

2. *маҷ.* хулоса баровардан, натиҷа баровардан.

Хирадмандон агар... истинботу истихроҷ кунанд, то бар ин далеле равшан ёбанд, эшонро муқаррар гардад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

3. ҷамъоварии андозҳо, ҷамъ кардани хироҷ.

Дар он сол Ҷӯши ва Сорбон писари Сунҷоқ-оқо ба аморат ва истихроҷи Форс рафтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **истихроҷи тақвим** *нуҷ.* ҳисоб кардани солшуморӣ ва гирифтани моҳу офтоб ва ғ.; **истихроҷи ҷазр** *мат.* баровардани решаи дуюм; **истихроҷи ҷанин** *тиб.* баровардани тифли норасида аз шиками модар.

**ИСТИХФО** *а.* استخفا талаби пинҳон кардани чизе ё касе; пинҳон кардан; пинҳон шудан.

Гӯянд, ки... Марвон байъати Абдулмаликро тамом карда буд ва хост, ки Холидро истихфо кунад. *«Таърихи Табарӣ»*

Чунон хасме, ки заиф шуда бошад ва сутури таворӣ ва истихфо ба рӯи ҳол фурӯ гузошта, ... чӣ гуна ӯро мӯҳлат диҳанд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИСТИХФОФ** *а.* استخفاف 1. сабук ва ё кам шумурдан чизеро, касеро; беқадр, камқадр донистан.

Зи боди савлати ӯ хок хоҳад истихфоф,
Зи таффи ҳайбати ӯ об гирад истисқо. *Анварӣ*

2. таҳқир кардан, хор доштан, ҳақир шумурдан; ҳақорат.

Боре падараш ба кароҳат ва истихфоф дар вай назар кард. *Саъдӣ*

Ба истихфофе ҳар чӣ тамомтар ӯро аз хонаи худ берун кард. *Авфӣ*

**ИСТИШМОМ** *а.* استشمام талаби бӯидан кардан; бӯй бурдан, бӯидан, бӯ кашидан, бӯй ҳис кардан.

Аз истишмоми роиҳаи ман ӯро таскине ҳосил шавад. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИШОРА||ИСТИШОРАТ** *а.* استشاره||استشارت машварат хостан, маслиҳат хостан, талаби машварат кардан; машварат кардан; салоҳпурсӣ, машварат, маслиҳат.

Баъд аз истишорат туро аз баҳри таълими фарзанд ихтиёр кардем. *Авфӣ*

Умарои акбарӣ мутафаккир гардида маҷлиси истишора тартиб доданд. «*Таърихи Фаришта*»

**ИСТИШФОЪ** *а.* استشفاع шифоат хостан, афв ё бахшоиши касеро аз каси дигар дархост кардан.

Чаро акнун илтиҷо ва истишфоъ аз одаме мисли худ мекунӣ? «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИШЪОР** *а.* استشعار пинҳон доштани тарсу бим дар дил; пинҳонӣ дар дил тарсидан.

Моли олам ҷамъ карда буд ва аз султон Масъуд истишъоре дошт. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Моҳуя аз ин истишъор Яздиҷирдро бикушт. «*Форснома*»

**ИСТИШҲОД** *а.* استشهاد **1.** гувоҳӣ хостан, гувоҳӣ талабидан; далел овардан, мисолу гувоҳ овардан барои исботи мақсаде; (ба) **истишҳод овардан** далел овардан.

Агар зи мулки Сулаймон касе савол кунад,
Фалак нифози туро оварад ба истишҳод.
*Заҳири Форьёбӣ*

Шайдо қитъаи узрӣ имло кард ва қавли Орифи Ҷомӣ... истишҳод овард. «*Хизонаи омира*»

**2.** шаҳид шудан, қурбон шудан дар роҳи чизи муқаддас; **3.** *адш.* аз тарафи шоир дар шеър оварда шудани исм ё лақаби худ ба муносибате, мас. дар шеъри зерин:

Агар душман насозад бо ту, эй дӯст,
Ту мебояд ки бо душман бисозӣ,
Вагарна чанд рӯзе сабр мекун,
На ӯ монад, на ту, на Фахри Розӣ. *Фахри Розӣ*

**ИСТИҒНО** *а.* استغنا **1.** бениёзӣ хостан; бениёз шудан; беэҳтиёҷӣ, бодавлатӣ, дороӣ.

Дар давлати амир истиғно ҳосил аст ва бозмондагӣ нест. *Авфӣ*

Андар истиғно мурооти ниёз
Ҷамъи зиддайн аст, чун кӯтаҳ(у) дароз. *Румӣ*

**2.** мустағнӣ будан аз чизе; вобаста ва мӯҳтоҷ набудан ба касе; **истиғно варзидан** *ба касе* худро нисбат ба касе вобаста ва мӯҳтоҷ надонистан.

Ҳаким Абӯрайҳон... ба Султон Маҳмуд истиғно меварзид ва вай аз ин раҳгузор озурдахотир мебуд. «*Таърихи Фаришта*»

**3.** *маҷ.* нисбат ба касе ноз кардан, беэътиноӣ кардан.

Намекунӣ назаре сӯи мо зи истиғно,
Чӣ кардаам, чӣ шунидӣ, чӣ дидаӣ, ҷоно?! *Сайидо*

Муддате дорам, ки аз эъҷози бахти вожгун
Рӯ намояд лутфу ман дониста истиғно кунам.
*Шавкат*

◇ **истиғнои табъ** олитабъӣ, иззати нафс, ҳимматбаландӣ, оличанобӣ.

**ИСТИҒОСА||ИСТИҒОСАТ** *а.* استغاثه||استغاثت ёрӣ хостан, додхоҳӣ кардан; додхоҳӣ, фарьёд барои илтимоси ёрӣ.

Чун он саворро бидид, истиғоса намуда гуфт:
Чӣ шавад, гар ба корам марҳамате фармоӣ?
«*Анвори Суҳайлӣ*»

Бикшой лаб ба лоба, басе базли базла кун,
Чанде ба истиғосаву чанде ба эътизор! *Шоҳин*

**истиғоса бурдан** *ба касе* фарьёдрасӣ талаб кардан аз касе, ёрӣ хостан аз касе.

Насриддиншоҳ истиғоса беш аз пеш ба импиротур бурд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИҒРОҚ** *а.* استغراق **1.** ҳамаро фаро гирифтан, ҳамаро дар бар гирифтан.

Агар дар шарҳи маъолӣ, ки... вазири беназир бад-он мумтоз аст, басте равад, ба истиғроқ авроқ ба поён нарасад. «*Тарҷумаи Яминӣ*»

**2.** тамом ба коре машғул шудан; ғарқи коре гардидан.

Ин вақте сурат ёбад, ки подшоҳ аз ифроти шароб ва давоми шикор ва истиғроқи айш даст боздорад. «*Таърихи Фаришта*»

**ИСТИҒФОР** *а.* استغفار бахшоиши гуноҳро хостан, талаби афв ва омурзиш кардан (аз худо), мағфират талабидан; калимаи «астағфируллоҳ»-ро ба забон овардан, тавба кардан.

Умр ба поён расидааст вақти истиғфор аст.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Зи дасту табъу забонат чунон гурезад бухл,
Ки дев аз оҳану лоҳавлу лафзи истиғфор. *Азрақӣ*

**истиғфор кардан** афв ва омурзиши гуноҳҳо хостан, тавба кардан.

Дар балои ишқ кай хоҳам дуои офият,
Қ-аз дуоҳое чунин мебояд истиғфор кард. *Ҳилолӣ*

Мушфиқӣ чун рафту омад боз аз гирдоби банд,
Солҳо з-ин омадушуд шукру истиғфор кард.
*Мушфиқӣ*

**ИСТИҚБОЛ** *а.* استقبال **1.** пешвоз гирифтан, ба пешвози касе ё чизе баромадан, рӯ ба чизе овардан.

Фуруд омад ба истиқболу шоне,
Ки кӯҳе шуд савори осмоне. *Нозим*

Ба ёди чашми ӯ аз шаҳр агар берун кашам худро,
Ба истиқболи ман аз домани саҳро ғизол ояд.
*Сайидо*

**истиқбол кардан** *касеро*, **истиқболи** *касе* **кардан** пешвоз гирифтан касеро.

Амир Наср хабар ёфт..., фармуд, то ӯро истиқбол карданд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Зайфи ғайбиро чу истиқбол кард,
Чун шакар гӯй ки пайваст ӯ ба вард. *Румӣ*

**2.** тамом шудани моҳ, ба ҳолати бадр даромадани моҳ, пурии моҳ, ки дар шаби чордаҳум воқеъ мешавад.

... Ва пирии моҳро истиқбол хонанд бе сифат. *Абӯрайҳони Берунӣ*

3. *маҷ.* рӯ ба рӯ шудани ду чиз, пеш омадан, дучор шудан.

Иҷтимои моҳ буд имрӯзу истиқболи бахт,
К-уфтод ин зарраро бо чун ту хуршед илтиқо. *Хоқонӣ*

4. оянда; замони оянда.

... Ва мақбули табоси фузалои ҳол ва истиқбол гардид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСТИҚБОҲ** *а.* استقباح зишт шумурдан, қабеҳ шумурдан касе ё кореро.

**ИСТИҚЛОЛ** *а.* استقلال мухтору мустақил будан, озод будан дар кардани коре, бе мудохилаи касе соҳибихтиёри кори худ будан; мустақилӣ, соҳибихтиёрӣ.

Туро расад ба ҷаҳон сарварӣ ба истеҳқоқ,
Туро расад ба ҷаҳон хоҷагӣ ба истиқлол. *Убайди Зоконӣ*

Давлати салотини мамолики Мовароуннаҳр бисьёр хурд аст, маазолик дар он панҷ-шаш нафар даъвии истиқлол доранд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИҚО** *а.* استقا об кашидан аз чоҳ, ҷӯй ва ғ.; об хостан.

Лоҷарам омос гирад дасту по,
Ташнагиро нашканад он истиқо. *Румӣ*

**ИСТИҚОМАТ** *а.* استقامت 1. истодагӣ, пойдорӣ, барқарорӣ, побарҷоӣ, сабот.

Аз чархат истиқомату аз баҳрат иҷтиноб,
Ҳам чарх зери дастату ҳам баҳр зери рон. *Манучеҳрӣ*

... То ваҷҳи таҳсили худ мураттаб гардонам ва боиси истиқомати ман шавад. *Аҳмади Дониш*

**истиқомати раъй** сабот ва устуворӣ дар фикру рой;

2. рост истодан, рост шудан; ростӣ, дурустӣ.

Ва ҳар ҷонваре, ки дар ин корҳо эҳмол намояд, аз истиқомати маишат маҳрум ояд. *«Калила ва Димна»*

Аз ҳоли амир ва истиқомати умур пурсид. *Авфӣ*

3. манзил кардан, дар ҷое сукунат доштан, ҷойгир будан.

Ман дигар истиқомати Бухороро ба худ ногуворо дида, ба вилояти худ муроҷиат намудам. *Аҳмади Дониш*

**истиқомат доштан** (*ё кардан*) манзил кардан, дар ҷое зиндагӣ кардан.

Ба сари мазори бузургвор қаландаре истиқомат дошт. *Садри Зиё*

Аз дари мадраса бархез, қадаҳнӯшӣ кун,
Истиқомат ба ҷуз аз гӯшаи майхона макун. *Имло*

4. сиҳат, саломатӣ, тандурустӣ.

Чу баргардад мизоҷ аз истиқомат,
Ба душворӣ ба даст ояд саломат. *Низомӣ*

Доруи дил намекунам, к-он ки маризи ишқ шуд,
Ҳеҷ даво наёварад боз ба истиқоматаш. *Саъдӣ*

**истиқомати мизоҷ** саломатии мизоҷ.

**ИСТИҚОМАТӢ** استقامتی 1. мансуб ба истиқомат; 2. *таър.* дар давраи манғитиёни Бухоро амалдори маъзул (аз амал фуромада), ки то ба мансаби наве таъин шуданаш вазифадор буд, ки ҳар гоҳ амир аз пойтахт сафар кунад, дар сафар бо ӯ бошад.

Ва ин таърихро дар маҷмаи фузало аз истиқоматиёни дарбори амир хондам. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИҚРО** *а.* استقرا татаббӯъ, таҷассус, тафаҳҳус; пайравӣ кардан.

Ҳеҷ хулқ табиӣ нест ва ҳамаи ахлоқ қобили заволанд ва билҷумла истиқрои том мамнӯъ аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Чанд бошам дар ҳавояш заррапаймои ҳазиз,
Дар қиёсоройиаш тамсили истиқро кунам. *Шоҳин*

**ИСТИҚРОБ** *а.* استقراب кӯшиш кардан барои наздикшавӣ ба касе; тақарруб.

**ИСТИҚРОЗ** *а.* استقراض қарз хостан, қарз гирифтан.

**ИСТИҚРОР** *а.* استقرار 1. қарор гирифтан, ором шудан, оромидан; оромӣ.

Касе ба тариқи истиқрор назар кунад дар ҳоли аҷсом. *Насириддини Тӯсӣ*

2. барқарорӣ, сабот, сукун, пойдорӣ, устуворӣ дар ҷое.

Сарони ҷамоат ба адовати ӯ истиқрор пайдо карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Абӯсаид баъд аз интизоми ҳол ва истиқрори кори ӯ... бозгашт. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

**ИСТИҚСО** *а.* استقصا 1. кӯшиш ва тафаҳҳуси бисьёр дар атрофи чизе кардан; ба ниҳояти чизе расидан; тадқиқ кардан.

То бидонад хоҷа, к-аш душман кадому дӯст кист,
Дар сарои ину он некӯтар истиқсо кунад. *Манучеҳрӣ*

Малик... дар кори кашфи ҳақиқати он истиқсо нафармуд. *Саъдӣ*

2. тафтиш кардан, таҷассус дар ҳусули амре.

Ғуломонашро ба ҷумла ба сарои мо фирист, то бо эшон истиқсои моле, ки дасти эшон будааст, бикунанд ва ба хизона оваранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Чу умр додӣ, дуньё бидеҳ, ки хуш набвад
Ба сад хазина табаззур ба донге истиқсо. *Хоқонӣ*

**ИСТИҲОЛ||ИСТЕЪҲОЛ** *а.* استیهال||استئهال сазовору шоиста чизе будан, дар коре лаёқат доштан.

... Истиҳоли тарбият беш дорад. *Авфӣ*

Бар он [харитаҳои зар] навишта, ки чӣ миқдор аст ва кадом қавм рост бар ҳасби истеъдод ва истиҳоли эшон. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИСТИҲОЛА||ИСТИҲОЛАТ** *а.* استحاله||استحالت 1. аз ҳоле ба ҳоле гаштан, дигаргун шудан; тағьир ёфтани сифати чизе; дигаргунӣ.

Ва аммо он ҷисм, ки вай асл бувад ва вай аз чизи дигар мавҷуд нашавад бар сабили истиҳолат ё кавну фасод... *Ибни Сино*

Он ки бинҳодаанд ҳадди ҷузом
Истиҳолат зи ҷавҳари дами хом. *Саноӣ*

Ин ки дар Қаршӣ хӯрдӣ, агар дар Бухоро мехӯрдӣ, чӣ истиҳола дошт?! *Аҳмади Дониш*

2. маҳол шумурдан; маҳол шудан, номумкин гаштан.

**ИСТИҲОНАТ** *а.* استهانت касеро хор ва ҳақир шумурдан, таҳқир кардан; хорӣ, хиффат.

Аввал сукуте, ки мӯҷиби эрод бувад ва истиҳонат лозим ояд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИСТИҲОШ** *а.* استیحاش тарсу биму ҳавл доштан; вахшат, изтироб, биму тарс, ҳавл.

Аз он ҷо, ки шумули латоифи... подшоҳ буд, истиҳош ва истинфори Рукниддинро ба истинос ва истибшор мубаддал гардонид. «*Таърихи Ҷаҳонкушо*»

Шояд амир Худодод... ба ҷониби истиҳош майл намояд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИҶЛО** *а.* استجلاء муҷалло сохтан, дурахшон кардан, равшан кардан.

Оинаи олам, ки бувад маҷлояш,
Зоҳир шуда з-он ҳусни ҷаҳонорояш,
Наззораи ҳусни худ дар он оина кард,
Ин аст, дило, камоли истиҷлояш. *Хоқонӣ*

В-ин зуҳуру шуҳудро доно
Мешуморад ҷилову истиҷло. *Ҷомӣ*

**ИСТИҶЛОБ** *а.* استجلاب ҷалб кардан, ба сӯи худ кашидан.

Мардуми данӣ... ба ҷиҳати истиҷлоби қулуби аҳли сарват... иқдом... намоянд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**ИСТИҶМОМ** *а.* استجمام дам гирифтан, осуда шудан, истироҳат кардан, дамгирӣ.

Султон бар арзи истиҷмом рӯзе чанд ба Исфаҳон омад. «*Таърихи Ҷаҳонкушо*»

Субошӣ-тигин аз атбоъ ва ашъёи Арслон мукнати мақом ва фурсати истиҷмом наёфт, ба Абеверд шуд. «*Тарҷимаи Яминӣ*»

**ИСТИҶМОЪ** *а.* استجماع фароҳамоварӣ хостан; ҷамъоварӣ.

Ҷаноби Муборизӣ дар он мавзеъ ба тартиби сипоҳ ва истиҷмои лашкар машғул шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ИСТИҶОБ** *а.* استیجاب ба чизе сазовору лоиқ шудан; мустаҳиққ гаштан.

**ИСТИҶОБАТ** *а.* استجابت қабул кардан, пазируфтан; қабул, пазируфтагӣ, иҷобат.

Дар истиҷобати дуо ӯ низ дохил шуд. «*Таърихи Фаришта*»

**ИСТИҶОЗА||ИСТИҶОЗАТ** *а.* استجازه||استجازت иҷозат хостан, рухсат талабидан.

Ҳамза ва Валибекро пеш аз ин ҷиҳати истиҷоза ба даргоҳи олампаноҳ фиристода будем. «*Равзат-ус-сафо*»

Ҷӯз ба қатл ва азли касе истиҷоза ва истишора ба султон набаранд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТИҶОРА||ИСТИҶОРАТ** *а.* استجاره||استجارت иҷора гирифтан, иҷора кардан, қабули иҷора.

**ИСТОДА** استاده||ایستاده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* истодан; 2. дар як ҷо барқарор монда, беҳаракат.

Ва оби равон гармтар бувад аз оби истода. *Ибни Сино*

Ба моли ниҳода баландӣ маҷӯй,
Ки нохуш кунад оби истода бӯй. *Саъдӣ*

3. *маҷ.* парастанда; ходим, хизматгор.

Ба ҳар ганҷ-бар сесад истода буд,
Миён дар Сиёвуши озода буд. *Фирдавсӣ*

4. афрошта, побарҷой, барқарор; ◇ **истодагони сарири давлат** сарон, калонон, амирон, маъмурони олии давлат.

Ин муқаддима ба ҳеҷ як аз истодагони сарири давлат маъқул нашуд. *Аҳмади Дониш*

**ИСТОДАГӢ** استادگی||ایستادگی 1. сабот, пойдорӣ, устуворӣ, муқовимат.

Мо истодагӣ намудем, то халале наёфтод. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

2. *маҷ.* таваққуф, накардани коре, аз кор мондан, маъталӣ.

Метавонад кишти моро қатрае сероб кард,
Ин қадар истодагӣ, эй абри дарьёдил, чаро?! *Соиб*

**ИСТОДАН** استادن||ایستادن 1. бархостан, бар по шудан, хестан; рост ба по истодан, қоим будан.

Ман инак ба пеши ту истодаам,
Тани зинда хашми туро додаам. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* пойдорӣ кардан, истодагӣ кардан, муқовимат кардан.

Дудастӣ ҳамекӯфт аз пешу пас,
Наёраст бо захмаш истод кас. *Асадӣ*

Даромад баробар, ба ҷанг истод,
Бар он душманон чашми худ баркушод. *Фирдавсӣ*

3. манзил доштан, истиқомат кардан, сукунат кардан, иқомат кардан.

Бо хосагиёни малик шафоат кардам, то он шаб малик он ҷо [дар киштӣ] биистад. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

4. *маҷ.* тасмим гирифтан.

Гуфтанд:... Ин се касро бикушем, ки ҳама фитна аз ин се мебошад ва бар ин биистоданд ва шамшерҳоро захроб доданд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

◇ **ба хидмат истодан** пешхизмат будан.

Хирадмандон гуфтаанд, ки нони худ хӯрдану нишастан беҳ, ки камари заррин бастан ва ба хидмат истодан. *Саъдӣ*

**ИСТОДОНИДАН||ИСТОДОНДАН** استادانیدن||ایستادانیدن||استاداندن||ایستاداندن *ниг.* истонидан.

Ду пайкро истодонида буданд, ки аз Бағдод омада буданд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**ИСТОНИДАН||ИСТОНДАН** استانیدن||ایستانیدن||استاندن||ایستاندن таваққуф кунонидан, истоёндан.

Маркаб истонид, пас овоз дод,
Он саломи он амонат боз дод. *Румӣ*

**ИСТОР** *а.-ю.* استار воҳиди вазн, ки баробари чору ним мисқол (21 грамм) мебошад.

Ӯро бигӯед, то як истор пӯсти мағзи писта бо як истор шакари аскарӣ бикӯбанд. *Низомии Арӯзӣ*

**ИСТОРА** استاره *шакли дигари* ситора I.

Дӯш дар исторагон ғулғула афтода буд,
Қ-аз суви он ахтарон ахтари асъад расид. *Шамси Табрезӣ*

◊ **гаштани истораи** *касе* мусоидат кардани бахт, хуштолеъ будани касе.

Амир ... ояте буд дар боби лашкар кашидан ва он чӣ дар ҷаҳди одамӣ буд, ба ҷой меовард, аммо истораи ӯ намегашт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИСТОФИЛ** *ю.* استافیل ангур.

Он ки румӣ буд, гуфт ин қилро:
Тарк кун, ҳоҳам ман истофилро. *Румӣ*

**ИСФАНД** I اسفند *ниг.* **испанд.**

**ИСФАНД** II اسفند моҳи дувоздаҳуми соли шамсӣ (21 феврал—21 март).

**ИСФАНДВОР** اسفندوار монанди исфанд сӯхташаванда.

Исфандвор шуд дили бадхоҳ сӯхта
З-ин ғам, ки шоҳ қуввати Исфандиёр ёфт. *Анварӣ*

**ИСФАНДОРМУЗ** اسفندارمز *ниг.* **испандормуз.**

**ИСФАНОҶ||ИСПАНОҶ** اسفناج||اسپناج як навъ сабзаи хӯрданӣ, исмалоқ.

Бобои ту чордаҳ писар дошт,
Най мезаду исфаноҷ мекошт.*

**ИСФАНҶ** *а.-ю.* اسفنج номи як навъ ҳайвони баҳрии оддии серхуҷайраи беҳаракат аст, ки баданаш фаххук буда, обро ба худ мекашад, онро абри мурда низ мегӯянд ва барои шустушӯ ва дар тиб ба кор бурда мешавад; лиф.

Чун зиндагиён зиндаи мурдаст ба сурат,
Бо он ки танаш мурдаи зиндаст чу исфанҷ.
*Сайфи Исфарангӣ*

**ИСФАҲБУД** اسفهبد *ниг.* **испаҳбуд.**

**ИСФАҲСОЛОР** اسفهسالار сардори сипоҳ, сипаҳсолор.

Писари аламдор, ки исфаҳсолори Самарқанд буд, ба таассуби Мунтасир бархост. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Аз он исфаҳсолорон, ки Абӯбакр фиристода буд, яке ... ӯро ба Уммон фиристода буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ИСФЕД** اسفید *шакли дигари* **сафед.**

**ИСФЕДБО||ИСФЕДБОҶ** اسفیدبا||اسفیدباج шӯрбои мӯътадили хушхазм ки бештар барои беморон тайёр карда мешавад.

Таомҳо ва шаробҳои нарм ва исфедбоҳо ва туршиҳои мӯътадил бояд хӯрд. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ИСФЕДМӮҲРА** اسفیدمهره *мус.* як навъ сози нафасӣ, асбоби мусиқии қадим.

Таблу буқу кӯс ва санҷ бизоданд ва исфедмӯҳраро бод дардамиданд ва олам биларзид. *«Искандарнома»*

**ИСФЕДОР** اسفیدار *шакли дигари* **сафедор.**

**ИСФЕДОҶ** *а.* اسفیداج *шакли арабишудаи* **сафедоб.**

... Исфедоҷу расос бо вай омехта бошад.
*«Илми симиё»*

Беҳад аст он ҳусн, к-он шуд аз илоҷ,
Қ-ояд аз гулгунаву аз исфедоҷ. *Шоҳидӣ*

**ИСФЕДРӮЙ** اسفیدروی миси сафед.

Ҳар бомдод, ки шир хоҳанд дӯшид, қадаҳе чинии покиза ё обгина ё исфедрӯй бигиранд ва ба чанд об бимоланд ва бишӯянд пок.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ИСФИРОР** *а.* اصفرار **1.** зард шудан; зардӣ; **2.** *маҷ.* ғуруб, ғуруби офтоб.

Сипоҳи Шом дар вақти исфирори шамс чора дар инҳизом дониста фирор бар қарор ихтиёр карданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Бо эҳмирор бошад, бо исфирор бошад,
На исфирор бошад, на эҳмирор бошад. *Манучеҳрӣ*

**ИСЪОД** *а.* اسعاد **1.** хушбахт кардан, некбахт гардонидан; **2.** ёрӣ расондан; ёрӣ, кӯмак.

Илтиҷо бар тусту бар имдоди ту,
Такья бар ишфоқу бар исъоди ту. *Румӣ*

**ИСЪОФ** *а.* اسعاف баровардан, раво кардан, ба ҷо овардан (ҳоҷат ва матлаби касеро).

Султон ба исъофи он [илтимос] ваъда дод.
*«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

Муовия мегӯяд, ки нишони исъофи мақосиди ту ин мӯҳри ман аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСЬЁН** *а.* عصیان **1.** нофармонӣ, саркашӣ, сарпечӣ, шӯриш, балво.

Бе иҷозати ӯ муроҷиат намоям, исми исьён ба ман ниҳанд. *Авфӣ*

**2.** *д.* гуноҳ, ҷурм.

Замирам аз гунаҳгорӣ ҳаросон,
Қадам гардида хам аз бори исьён. *Сайидо*

...Тоату исьён ва куфру имон зоҳир шавад.
*Аҳмади Дониш*

Мекунам исьён ба уммеде, ки дар рӯзи ҳисоб
Бо вуҷуди нокасиҳо дар ҳисобам оваранд. *Савдо*

**ИСҒО** *а.* اصغا гӯш кардан, шунидан, ба сухане гӯш додан.

Хонаи пурдард дорад пурфане,
Мар-варо бикшо зи исғо равзане. *Румӣ*

**исғо кардан** (**ё намудан**) гӯш кардан, шунидан.

Ҳар кӣ мавъизати дӯстон ба самъи қабул исғо накунад, дар ҳалоки худ саъй намуда бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳеҷ кас ба самъи ризо исғо нанамуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИСӢ** عیسی *шакли дигари* **Исо; дами Исии Марьям** *д.* нафаси зиндагибахши Исо, писари Марьям.

Бо кӣ ин нукта тавон гуфт, ки он сангиндил,
Кушт морову дами Исии Марьям бо ӯст. *Ҳофиз*

**ИСҚОТ** *а.* اسقاط **1.** партофтан, андохтан, афкандан, барафкандан.

... Бифармуд, то зиёдатиро исқот намуда, санги муаддал ба Рай фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бача партофтан; бачаи нотамом пеш аз ҳафт моҳ зоидан; бача партоёндан.

Дар илоҷи зане, ки бачаи нопарварда аз вай биафтад, онро ба тозӣ исқот гӯянд ва ба порсӣ фикона гӯянд. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

Аз ҳарамҳои ӯ ҳар гоҳ яке ҳомила шуд, ба исқоти он амр фармудӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**исқоти ҷанин** бача партофтан; **3.** *маҷ.* ҳар чизи кӯҳнашуда, бекора ва бефоида; **аспи исқот** аспи аз кор монда.

**ИСҲОБ** *a.* اسهاب бисьёр гап задан, сергап будан; лаққидан; сергапӣ, пургӯӣ, лаққигӣ.

Исҳоб чунон аст, ки сухан дароз шавад ва ҳашв ва зоид дар он роҳ ёбад. *«Оини нигориш»*

Мухтор гуфт: Итноб дар килам мӯҷиби исҳоб аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИСҲОЛ** *a.* اسهال ҷорӣ шудани шикам, дарунравӣ.

Аҳшо ва амъои ӯ аз талхӣ реш шуд ва исҳоле азим пайдо омад. *Авфӣ*

Магар аз банӣ-Ҳошим... якеро исҳол афтод? *Низомии Арӯзӣ*

**исҳоли дамавӣ** дарунравии хунин.

Султонро исҳоли дамавӣ ба ҳам расид. *«Таърихи Фаришта»*

**ИТЕБ** *a.* عتيب *имолаи* **итоб.**

Ҳоҷа, к-аз меҳр ношикеб омад,
Бо сиҳӣ сарв дар итеб омад. (1) *Низомӣ*

**ИТЛОФ** *a.* اتلاف **1.** талаф кардан, нобуд кардан, нест кардан; тамом кардан; беҳуда чизеро аз даст додан.

Мани гумроҳ, ки баъд аз тазьеъ ва итлофи панҷоҳ ба қоле нарасида бошам, ба ҳол расидан муҳол бошад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** *маҷ.* хароҷоти беҳуда, исрофкорӣ.

Аз... итлоф инҳироф варзида, ҷониби эътидол маръӣ доранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

...Ва аз итлоф ва исроф маҳҷур бошад. *Аҳмади Дониш*

**ИТЛОҚ** *a.* اطلاق **1.** озодӣ, раҳоӣ.

Маҳ аст баста ба шабгун ду банди орази ӯ,
Аз он ду банд мар-он моҳро мабод итлоқ. *Ломеӣ*

**2.** исҳол, дарунравӣ.

Нон, ки итлоқ оварад, эй меҳрбон,
Нон чаро мехониаш, маҳмуда хон. *Румӣ*

**3.** баҷо овардан, адо кардан.

Вақти итлоқи воҷибиёти эшон омадааст. *Авфӣ*

Искандар ба итлоқи марсумот ва улуфоти ҷунуд мисол фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**4.** пардохтан, расондан, додан, *мас.* 'пулро'; **итлоқ кардан** а) озод кардан, раҳо намудан.

Агар туро итлоқ кунам, зомини ту кист? *Авфӣ*

б) талоқ додан, аз никоҳ баровардан; в) адо кардан, додан.

Ба вараҳи дигар навишта буд, ки андар ин рӯз итлоқ кардани баҳои бӯрьё ва нафт то тани Яҳьёи Бармакӣ сӯхта оянд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ва агар кушта шавам, ...аз тааби зиндагӣ раҳида бошам ва ба олами итлоқ расида. *Аҳмади Дониш*

**ИТМИНОН** *a.* اطمينان бовар пайдо кардан, хотирҷамъ шудан, бовар ҳосил кардан; хотирҷамъӣ; бовар, эътимод.

Ҷиҳати итминони дили сипоҳиён чӣ фикр кардаӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

Барои итминон аз соҳибдаъват пурсиданд. *Садри Зиё*

**ИТМОМ** *a.* اتمام тамом кардан, ба анҷом расондан; тамом шудан; охир, анҷом.

Аз ӯ пурс, ки ҳеҷ муҳимме ҳаст, ки ба итмоми он қиём намоям? *Авфӣ*

**ба итмом расондидан** а) ба охир расонидан, тамом кардан.

Маҳрам се девони муштамил бар аснофи ашъор ба итмом расонида буд. *Садри Зиё*

б) анҷом додан, ба ҷо овардан.

Ҳар расме, ки падарони ӯ карда буданд, танфиз кард ва ба итмом расонид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Баъд аз итмоми маҷлис яке аз вузаро берун шуд. *Аҳмади Дониш*

◇ **итмоми ҳуҷҷат** талаби қатъии таҳдидомез.

**ИТНОБ** *a.* اطناب дароз кардани сухан.

Лек кӯтаҳ мекунам ин бобро,
Мухтасар месозам ин итнобро. *Ҷомӣ*

Дар эъзоз ва эҳтироми ӯ муболиға ва итноб менамуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИТОАТ** *a.* اطاعت фармонбарӣ, тобеъшавӣ, фармонбардорӣ, мутеӣ.

Амир... худро ба дӯстӣ ва итоат менамуд. *Аҳмади Дониш*

**итоат доштан** *касеро* ба касе мутеъ будан.

Ва Абӯҳотами Исорӣ ба ғоят тавонгар буд ва ба сабаби моли бисьёр эшонро итоат надоштӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ИТОАТГАРӢ** اطاعتگرى фармонбарӣ, фармонбардорӣ, мутеӣ.

**ИТОАТКЕШ** اطاعت كيش фармонбардор, мутеъ, итоаткунанда.

Ҳосили қисса, он итоаткеш
Ҳар чӣ фармуд, карду рафт аз хеш. *Бедил*

**ИТОБ** *a.* عتاب **1.** сарзаниш, маломат, таъна; қаҳр, хашм, ғазаб.

Ҳофиз на ғуломест, ки аз хоҷа гурезад,
Лутфе куну боз о, ки харобам зи итоб. *Ҳофиз*

Мутарҷим ба элчӣ дуруштӣ ва итоб кард. *Аҳмади Дониш*

**итоб доштан** таъна задан, маломат кардан, сарзаниш кардан; **итоб ёфтан** таъна шунидан, сарзаниш дидан.

Ҳеҷ мӯъмин чунин итоб наёфт,
Ҳеҷ кофир чунин азоб надид. *Адиб Собир*

**2.** ноз кардан; ноз.

Ошиқон бӯсу канору некувон нозу итоб,
Мутрибон руду суруду хуфтагон хобу хумор. *Фаррухӣ*

**итоб рондан** *киноя аз* нозу карашма кардан.

Ҳусн ҳам шуд савору ронд итоб,
Карда аз ҳалқаҳои зулф рикоб. *Мушфиқӣ*

**ИТОЛА||ИТОЛАТ** *a.* اطالة||اطالت дароз кардан, тӯл додан; **итолаи калом** кашол додани сухан, дароз кардани гап; сергапӣ, пургӯӣ.

**ИТР** *a.* عطر *ниг.* **атр.**

**ИТРАТ** *а.* عترت оила, хонавода, аҳли хона, авлод, наздикон.

Шахсеро волӣ гардонидӣ, ки забони таън ва шатм нисбат ба итрати тоҳира боз мекунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИТРО** *а.* اطرا аз ҳад гузаштан дар мадҳу таърифи касе; зиёдаравӣ, ифрот.

Шайх Шиҳобиддин дар мадҳи устоди худ ... итрои азим кард. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИТТИБОЪ** *а.* اتباع дар пай рафтан, аз пай рафтан, пайравӣ кардан.

Амраш омад, к-иттибои Нӯҳ кун,
Тарки поёнбинии машрӯҳ кун. *Румӣ*

Шер гуфт: ... Худро дар куштани ӯ [Димна] маъзур нашиносам, ки иттибои нафс ва тоати ҳаво, раъи рост ва тадбири дурустро бипӯшонад. *«Калила ва Димна»*

**ИТТИКОЛ** *а.* اتکال бовар, дилпурӣ, эътимод.

**ИТТИЛОЪ** *а.* اطلاع огоҳ шудан, хабардор гардидан, воқиф шудан; хабар, огоҳӣ.

Ҳеҷ касро бар он ҳол иттилоъ набуд. *«Таърихи Систон»*

Қай ёбам он даҳони ту з-он лаб нишон, ки ҳеҷ
Бар сирри ғайб ҷони маро иттилоъ нест. *Камоли Хуҷандӣ*

**иттилоъ ёфтан** хабар ёфтан, огоҳ шудан.

Баъдамо ки аз ин маънӣ иттилоъ ёфт, ихтиёри тааххул кард. *Садри Зиё*

**ИТТИОЗ** *а.* اتعاظ панд қабул кардан, насиҳат пазируфтан, ваъз шунидан; пандгирӣ.

Мутааддиби омӯзгор бад-он сурат иттиоз гирад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИТТИРОД** *а.* اطراد **1.** пай дар пай шудани коре; **2.** *адш.* яке аз санъатҳои лафзӣ, ки ном, кунья, лақаб ё насаби касе ва ё падару бобоёни мамдӯҳ дар назм ё наср пай дар пай ва ба тартиб зикр мешавад, чунончи дар мисолҳои зерин:

Хисрави мулки Аҷам, атобаки аъзам,
Саъд Абӯбакри Саъди Зангӣ-мавдуд ... *Саъдӣ*

**ИТТИСОЛ** *а.* اتصال муттасилшавӣ, пайвастагӣ; *маҷ.* наздикӣ ба ҳамдигар, висол.

Партави нури рӯи ту ҳар нафасе ба ҳар касе
Мерасаду намерасад навбати иттисоли ман. *Саъдӣ*

Гавҳари силки иттисол шавад,
Роздори шаби висол шавад. *Ҷомӣ*

**ИТТИСОМ** *а.* اتسام доғ задан ва нишон мондан, тамға задан ба ҳайвон ё одам; тамғаву нишон карда шудан; **иттисом ёфтан** а) нишон (тамға) аз чизе пайдо кардан, нақшбанд шудан, нақшбастан.

Он сурати интизоми ҷаҳоннифози авомиру аҳком дар оинаи идрок иттисом ёфт. *«Илми симиё»*

б) *маҷ.* мавсуф шудан ба чизе, ном гирифтан.

Як духтари некахтар ... ба Раҳма иттисом ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИТТИСОФ** *а.* اتصاف **1.** сифат гирифтан, дорои сифате шудан; **иттисоф доштан** машҳур будан.

Яке аз таломизаи ӯ [Суқрот] ... ба ҷоҳу сарват иттисоф дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** сутуда шудан; сифати касе ё чизеро баён кардан; тавсиф.

**ИТТИСОЪ** *а.* اتساع фарох шудан, кушод шудан, васеъ шудан; васеӣ, фарохӣ, кушодӣ.

Арсаи вилояти ӯ иттисоъ ёфта, мамоликро бар писарони хеш тақсим намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба арсае аз он ҳудуд, ки иттисое дошт, лашкарро арз бозлод ва сафҳо биёрост. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

◇ **иттисои меъда** *тиб.* варами меъда; **иттисои уруқ** *тиб.* варами рагҳо; **иттисои қалб** *тиб.* варами қалб, варами дил; **иттисои ҳадақа** кушодагии чашм беш аз ҳадди табиӣ.

**ИТТИСОҚ** *а.* اتساق фароҳам омадан, интизом ёфтан; тартиб додан; интизом, тартиб.

Гар накардӣ нусрати дин шоҳ Яҳъё аз карам,
Қори мулку дин зи назму иттисоқ афтода буд. *Ҳофиз*

[Ҷамшед] рӯй бар иттисоқи умури девонӣ ... ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИТТИФОҚ** *а.* اتفاق **1.** тасодуф, бе сабаби зоҳирӣ ва ба ғайри интизор воқеъ шудани коре.

Аз иттифоқи бад ба сӯҳбати Абдураҳмон мубтало шудам. *Авфӣ*

**2.** бо ҳамдигар мувофиқат кардан, ҳамфикр шудан; розигӣ, ҳамфикрӣ, муттафиқӣ, якдилӣ; иттиҳод.

Бояд ки шартҳои нақиз андар чунин ҷойгоҳ ёд дорӣ, то бидонӣ, ки иттифоқ ҳаст ё нест. *Ибни Сино*

Ба иттифоқи хирадмандон саги ҳақшинос беҳ аз одаме носипос. *Саъдӣ*

Ҳуснат ба иттифоқи малоҳат ҷаҳон гирифт,
Оре, ба иттифоқ ҷаҳон метавон гирифт. *Ҳофиз*

**иттифоқ кардан** як шудан, ҳамроҳ шудан; ба як фикр омадан, ҳамфикр шудан.

Онҳо иттифоқ карда, барои халосии эшон ба меҳмонхона даромаданд. *Садри Зиё*

◇ **иттифоқи осмонӣ** пешомади ногаҳонӣ; тақдир, сарнавишт.

Валекин иттифоқи осмонӣ
Кунад тадбирҳои мард ботил. *Манучеҳрӣ*

**иттифоқи ҳасана** некбахтие, ки ногаҳонӣ рӯй медиҳад, ҳодисаи хушбахтона; **бар ҳасби иттифоқ** тасодуфан, иттифоқан; **иттифоқ афтодан** аз ғайри ихтиёр, тасодуфан воқеъ шудани коре; рӯй додан; воқеъ шудан.

Як-ду ҷомам дӣ саҳаргаҳ иттифоқ афтода буд
В-аз лаби соқӣ шаробам дар мазоқ афтода буд. *Ҳофиз*

Иттифоқ бар он афтод, ки бар дарвозаи шаҳр наздиктар раванд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**иттифоқ сохтан** мусаммам шудан, қарор кардан, тасмим гирифтан.

Ҳама рӯз иттифоқ месозам,
Қи ба шаб бо худой пардозам,
Шаб чу иқди намоз мебандам,
Чӣ хӯрад бомдод фарзандам. *Саъдӣ*

**ИТТИФОҚАН** *а.* اتفاقاً ногаҳон, ногоҳ, тасодуфан.

Иттифоқан ҳаракате аз ӯ содир шуд. *Саъдӣ*
Иттифоқан як ҷавоне тафтадил
Шуд дучори ӯ, зи дасташ рафта дил. *Румӣ*

**ИТТИФОҚО** اتفاقا *ниг.* **иттифоқан.**

Пагоҳ иттифоқо хунукии ҳаво шиддат кард. *Садри Зиё*

**ИТТИФОҚӢ** اتفاقی мансуб ба иттифоқ.

Ҳамгинонро маълум шуд, ки салтанати он қавм иттифоқист, на истеҳқоқӣ. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИТТИХОЗ** *а.* اتخاذ ахз кардан, гирифтан; интихоб кардан, ҷудо карда гирифтан.

Ӯро барои насақи аскар иттихоз намоянд. *Аҳмади Дониш*

**ИТТИҲОД** *а.* اتحاد як шудан, ҳамдастӣ кардан; ягонагӣ, ҳамдастӣ.

Ҳофизи гумшударо бо ғамат, эй ёри азиз,
Иттиҳодест, ки дар аҳди қадим афтодаст. *Ҳофиз*

... То имтиёз бошад миёни воҷиб ва мумкин аз барои иттиҳод. *Аҳмади Дониш*

**иттиҳоди машраб** як будани салиқа ва фикру ақидаву рафтор.

[Абдуқодирбек] бо муҳаррири сутур ҷиҳати иттиҳоди машраб садоқат ва муҳаббате дошт. *Аҳмади Дониш*

**ИТТИҲОМ** *а.* اتهام тӯҳмат, бадгумонӣ, бӯҳтон.

Назмӣ ба иттиҳоме шаҳид гашт. *Садри Зиё*

**ИТФО** *а.* اطفا фурӯ нишондани оташ, куштани оташ.

Дар итфои он ноира ранҷи бисьёр дидӣ. *Авфӣ*

Ин ҷамоат ҳама дар ихфои қадр ва итфои нури ту саъй менамоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИТЪОБ** *а.* اتعاب ба ранҷу тааб андохтан.

Қоон аз итъоби зоти худ мустағнӣ шуд ва уммол ва катаба ба навоҳие, ки мусаллам буд, номзад шуданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИТЪОМ** *а.* اطعام таом додан, хӯронидан.

Даст ба итъом ва инъом баркушода... *Авфӣ*
Ходими матбах оварад ба миён
Баҳри итъоми қавм суфраву хон. *Ҷомӣ*

**ИТЬЁН** *а.* اتیان 1. омадан, даромадан.

Нафси саркаш аз итьён бад-он ибо ва имтиноъ мекунад. *Аҳмади Дониш*

2. кардан ва ба ҷо овардан кореро.

Ба тарки шарру ба и т ь ё н и хайр дорам амр,
Ҳама мухолифи амр аст тарку итьёнам. *Сӯзанӣ*

**ИТҚӢ** اطقی номи ҳарфи нуздаҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ ط, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 9 баробар аст.

**ИФЗОЪ** *а.* افزاع ба фазаъ андохтан, тарсондан, ба воҳима андохтан, бим додан.

Баъд аз ифзоъ ва мубоҳасаи эшон бо якдигар фармон дод, маҳфиле оростанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИФЛОС** *а.* افلاس бенавоӣ, бечорагӣ, бечизӣ, муфлисӣ, тангдастӣ.

Аз ифлос бо лаби хушк ва дидаи тар бимонд. *Авфӣ*

Агар иҷозати шумо шавад, биравам ва ба асас маълум кунам, ки хасми ӯро ба ӯ расонам ва аз ифлос бираҳам. *Аҳмади Дониш*

**ИФЛОҲ** *а.* افلاح комьёбӣ, муваффақият; осудаҳолӣ, хушбахтӣ.

Шамси Табрез боз омад, боз,
Дар қадам юмну дар нафас ифлоҳ. *Шамси Табрезӣ*

**ИФЛОҶ** *а.* افلاج фалаҷ шудан, беҳаракат гардидани узв.

Дар аснои он ҳол [Бароқ] ба иллати ифлоҷ мубтало гашт, чунон ки савор наметавонист шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИФНО** *а.* افنا фонӣ кардан, несту нобуд кардан.

Майли ифнову эъдоми ӯ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИФО** *а.* ایفا||ایفاء вафо кардан ба аҳду паймон; адо кардани ҳаққи касе.

Ифои маром аз лавозим бувад. *Аҳмади Дониш*

**ифои дайн** (ё қарз) адои қарз, пардохти қарз.

Эй фақиронро аширу волидайн,
Дар хироҷу харҷу дар ифои дайн. *Румӣ*

**ИФОДА||ИФОДАТ** *а.* افاده||افادت 1. фоида додан; фоида гирифтан.

Дар мадрасаи шарифаи султонӣ рояти ифодат барафрошт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ёд додан, таълим додан; дарс гуфтан.

Дар баъзе аз мадорис ба ифодаи талабаи илмия иштиғол дошт. *Садри Зиё*

**ифодаву истифода** таълим додану таълим гирифтан.

Султон Маҳмуди Хилҷӣ... уламо ва фузало ва туллоброо вазифаҳо муқаррар карда, ба ифодаву истифода машғул гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

3. баён кардан, изҳор кардан, гуфтан.

Маънӣ акнун ифодае дорад,
Сӯи матлаб иодае дорад. *Бедил*

Лузуми вуқӯи онро дар хориҷ ҳеҷ ифода намекунанд. *Аҳмади Дониш*

**ИФОЗА||ИФОЗАТ** *а.* افاضه||افاضت 1. файз расондан, баҳра додан; файзу хайр.

Одамӣ низ, к-аш риёзат нест,
Пеши доно варо ифозат нест. *Саноӣ*

Пайваста ба ифозаи хайрот ва ишоаи ҳасанот мақрун дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* ҷорӣ кардан, паҳн кардан, амалӣ кардан, тафвиз кардан.

Сокинони он ба ифозати маъдалату эҳсон... шодмон шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИФОҚА||ИФОҚАТ** *а.* افاقه||افاقت беҳтар шудани саломатӣ, рӯй ба сиҳатӣ овардани бемор; беҳбудӣ, тандурустӣ.

Баъд аз замоне эҳсоси бурудати обе, ки бар рӯи ман мезаданд, карда, ифоқат ёфтам. *«Равзат-ус-сафо»*

[Саввӯмӣ]... ба хуш омада, баъд аз се соат сурати ифоқа гирифт. *Аҳмади Дониш*

**ИФРИТ** *а.* عفریت мавҷуди зишт ва нопоки мавҳум; дев; аҳриман.

Газоянда ифрите ошубнок,
Шитобанда чун аждаҳо бар ҳалок. *Низомӣ*

Дарпазирам ҷумлаи зиштитро,
Чун малак покӣ диҳам ифритро. *Румӣ*

**ИФРИТРӮЙ** عفریت‌روئی зиштрӯй, бадафтӣ, саҳмгинсуратӣ.

Чу деви дӯзах аз ифритрӯӣ,
Чу зоғи гулхан аз беҳудагӯӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИФРОД** *а.* افراد ҷудо кардани касе ё чизе аз касон ё чизҳои дигар, ба фардҳо ҷудо кардан, танҳо кардан чизеро.

Дар маонӣ қисмату эъдод нест,
Дар маонӣ таҷзия в-ифрод нест. *Румӣ*

**ИФРОЗ** *а.* افراز ҷудо кардани чизе аз чизҳои дигар, алоҳида кардан.

Баъд аз он сад дирҳам... аз он ҳазор дирҳам ифроз намудем. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИФРОТ** *а.* افراط аз ҳад гузаштан, зиёдаравӣ кардан, аз андоза берун баромадан.

Рӯзе ба вақти ифроти гармо дидам, дар зери минбар хуфта,... на дар сар қасаб дорад ва на дар пой наълайн. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ифроти шуҷоат агарчи аз ҷунун аст ва хулқе мазмум, аммо мардонро... дастгирӣ кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ба ифрот** аз ҳад зиёд, беандоза, аз ҳад афзун.

Воиз аз он ба ифрот бихӯрд. *Авфӣ*

Дар он зимистон сармо ба ғоят буд ва барфи ба ифрот омад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИФСОД** *а.* افساد фосид кардан, вайрон кардан, табоҳ намудан; *маҷ.* фитна ангехтан; фитнаангезӣ, фасод.

Бисоти мусодақат ва мувофақат... ба воситаи ифсоди наммомон навардида шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Гули фурсат зи хори вақт чиданд,
Салоҳи кор дар ифсод диданд. *Нозим*

**ИФТИКОР** *а.* افتكار фикр кардан, андешидан, андеша намудан.

Ҳаст зарроти хавотир в-ифтикор
Пеши хуршеди ҳақоиқ ошкор. *Румӣ*

**ИФТИОЛ** *а.* افتعال бӯҳтону дурӯғ бофтан дар ҳаққи касе, ҳилагарӣ ва сохтакорӣ.

**ИФТИРЕ** *а.* افترى *имолаи* **ифтиро.**

В-ар зи Ҷолинус ин қавл ифтирест,
Пас ҷавобам баҳри Ҷолинус нест. *Румӣ*

**ИФТИРО** افتراء (гап) бофтан, (гап) сохтан; тӯҳмат кардан, бӯҳтон кардан, касеро бе асос хоин гуфтан; тӯҳмат, бӯҳтон.

[Халифа] ба хати худ мактубе навишт, ки он чи дар ҳаққи давотдор гуфтаанд, ифтиро ва бӯҳтон аст. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Магар ин мард бар вай ифтиро мекунад? *Авфӣ*

**ИФТИРОҚ** *а.* افتراق ҷудо шудан, аз ҳамдигар ҷудо шудан, пароканда шудан; ҷудоӣ, фироқ.

То бибояд осмонро тирагию равшанӣ,
То бибояд ахтаронро иҷтимоу ифтироқ.
*Манучеҳрӣ*

Халқест аз фироқи ту дар банди ифтироқ,
Ҷамъест дар ҳузури ту дар қайди эҳтироқ. *Шоҳин*

**ИФТИРОҲ** *а.* افتراح фараҳ ёфтан, хурсандӣ ва шодмонӣ кардан.

Ба карам бе ҷигар ба Хоқонӣ
Он чи кард ифтироҳ, бифристад. *Хоқонӣ*

**ИФТИТОН** *а.* افتتان дар фитна афтодан; дар фитна андохтан; фитнагарӣ, фитнаангезӣ.

Дев оҷиз чун шавад аз ифтитон,
Истионат ҷӯяд ӯ аз инсиён. *Румӣ*

В-ар гурезам ман, равам сӯи занон,
Ҳамчу Юсуф афтам андар ифтитон. *Румӣ*

**ИФТИТОҲ** *а.* افتتاح **1.** кушодан, боз кардан; кушода шудан; кушоиш; **2.** шурӯъ, оғоз; *муқобили* **ихтитом.**

Фатҳи ту дар пеш дорад шаҳрьёр,
Айшу ишратро ту мекун ифтитоҳ. *Заҳири Форьёбӣ*

Пеши ин камина сабақе ифтитоҳ намуд. *Восифӣ*

**ифтитоҳи калом фармудан** сухан сар кардан.

Эшон ишорат ба Кисро карданд, ки аввал шумо ифтитоҳи калом фармоед. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ИФТИХОР** *а.* افتخار фахр кардан, болидан; фахр.

Ба Бухоро ва Самарқанд, ки ба адлу инсоф... ифтихор дошт ва мумтоз буд, инҳо бадномӣ карданд. *Аҳмади Дониш*

Шудам з-аҳли дониш ба соле се-чор,
Падарро ба ман барфузуд ифтихор. *Шоҳин*

**ИФТИҚОД** *а.* افتقاد **1.** тафаҳҳус; гум шударо ҷустан; **2.** аҳволпурсӣ; дилҷӯӣ, меҳрубонӣ.

Гуфт: Ман исор кардам, он чӣ дод,
Мир тақсире накард аз ифтиқод. *Румӣ*

**ИФТИҚОР** *а.* افتقار камбағал шудан, ниёзманд шудан, мӯҳтоҷ шудан; мӯҳтоҷӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ; ниёзмандӣ.

Дарвешро кӣ ном барад пеши подшоҳ?
Ҳайҳот аз ифтиқори ману эҳтиоми дӯст! *Саъдӣ*

Ҳамчунон ки шоҳонро ба навкарони бузург эҳтиёҷ аст, ба бандагони ҳақир низ ифтиқор аст.
*«Таърихи Фаришта»*

**ИФТОЛИДАН** افتاليدن *шакли дигари* **фитолидан.**

**ИФТОР** *а.* افطار **1.** *д.* рӯза кушодан, рӯзакушой, вақти рӯзакушой; **2.** таоме, ки дар ҳангоми кушодани рӯза мехӯранд; *маҷ.* хӯрдан, таомхӯрӣ.

... Ки султон аз ин рӯза, гӯӣ, чӣ хост,
Ки ифтори ӯ иди тифлони мост. *Саъдӣ*

Яке заиф буд, ки бар ҳар ду шаб ифтор кардӣ ва дигар қавӣ, ки рӯзе се бор хӯрдӣ. *Саъдӣ*

Ифтори ӯ бар обу гиёҳ мақсур аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИФФАТ** *а.* عفت пархез кардан аз шаҳват; пархезгорӣ, порсоӣ, покдоманӣ.

Марде будааст дар мақоми иффат қарор гирифта. *Авфӣ*

Ду дарьёи лашкар алам баркашид,
Замона ба иффат қалам даркашид. *Ҳотифӣ*

**ИФШО** *а.* افشا фош кардан, ошкор кардан.

Ифшои рози ман макун, эй рашк, зинҳор,
Дардам ба пеши маҳраму бегона равшан аст. *Махфӣ*

Дар миёни ману ӯ хома набошад маҳрам,
Он, ки ифшо кунад асрори забонро, қалам аст. *Туғрал*

**ИФҲОМ** *а.* افهام фаҳмондан, фаҳмонда додан.

Уламои насрониро бо вай мунозара фармуд, ҳамаро илзом ва ифҳом намуд. *Ҷомӣ*

**ИХБОР** *а.* اخبار хабар додан, огоҳонидан, огоҳ кардан, хабардор кардан.

Қосиде бифрист, к-ихбораш кунанд,
Толиби ин фазлу исораш кунанд. *Румӣ*

Аз саргузашти он ағьёр ихбор менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИХВАТ** *а.* اخوة *ҷ.* **ах** II.

Юсуф дидӣ, ки зи ихват чӣ дид?
Пушт бар ихват куну ихвон талаб. *Хоқонӣ*

**ИХВОН** *а.* اخوان *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ах** II.

Ихвон, ки зи раҳ оянд, оранд раҳоварде,
Ин қисса раҳоверд аст аз баҳри дили ихвон. *Хоқонӣ*

Гарчи ки ихвони ту некахтаранд,
Не зи ту дар дидаи ман беҳтаранд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** дӯстон, ёрон; **ихвони сафо** (*инчунин* **ихвонуссафо**) а) бародарони содиқ; б) ёрон ва дӯстони хубу мувофиқ; в) номи як ҷамъияти махфӣ дар ибтидои асри X дар Басра ва Бағдод, ки барои пок·доштани ислом аз хурофот ва мавҳумот мубориза мебурд ва бо фалсафаи юнонӣ омехтани исломро талаб мекард.

Бузургеро пурсидам аз сирати ихвони сафо. *Саъдӣ*

Бош софӣ аз кудурoти ҳаво,
То шавӣ мақбули ихвони сафо. *Шоҳидӣ*

**ИХВОНУССАФО** *а.* اخوان الصفا *ниг:* **ихвон (ихвони сафо).**

Рӯзе ду тан аз ихвонуссафо барои мулоқоти муҳаррири сутур расида ... ба ҳар навъ муколамот пардохтем. (б) *Аҳмади Дониш*

Дилро фиристодам пагаҳ, к-ӯ низ донад рафти раҳ,
То пеши ихвонуссафо авсофи Шамсуддин кунам. (в) *Шамси Табрезӣ*

**ИХВОНУШШАЁТИН** *а.* اخوان الشیاطین касоне ки гӯё дасти шайтонанд; *киноя аз* одамони бадкор.

Хазинаи байтулмол луқмаи масокин аст, на тӯъмаи ихвонушшаётин. *Саъдӣ*

**ИХЛОЛ** *а.* اخلال халал расондан, зиён расондан.

Аз ӯҳдаи вазифаи ҳар як муохазат мекунад ва ихлолу эҳмоли он ҷоиз нашуморад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИХЛОС** *а.* اخلاص дӯстии холис доштан, иродат ва дӯстии бериё доштан; эътиқод доштан; эътиқод.

Агар аз мо инъом ва тарбият зиёдат набинанд, дар бандагии мо ихлос наварзанд. *Авфӣ*

Солҳо ихлос варзидам ману он сангдил
Бо ман аз рӯи иродат эътиқоде ҳам накард. *Ҳилолӣ*

**ИХЛОСМАНД** اخلاصمند дӯсти бериё, дӯсти содиқ; эътиқодманд, касе, ки ба касе эътиқоди махсус дорад.

Ихлосманди кунҷи висолат ҳалоқ шуд,
Ваҷҳаш магӯй, бар сари эҳсон наёмадӣ. *Мулҳам*

**ИХРОҶ** *а.* اخراج **1.** хориҷ кардан, берун баровардан.

Дай шавӣ, бинӣ ту ихроҷи баҳор,
Лайл гардӣ, бинӣ илоҷи баҳор. *Румӣ*

**2.** аз шаҳр ва ё деҳ берун кардан, бадарға кардан.

... Аз мулкаш ихроҷ кард ва ӯ ба тарафи Исфаҳон рафт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ҳамчунин олими мутабаҳҳирро аз Бухоро ихроҷ намуданд. *Садри Зиё*

**ИХРОҶОТ** *а.* اخراجات хароҷот, харҷҳо, маошу гузарон.

Барои ихроҷоти роҳ қадре зар муҳайё гардонед. *Авфӣ*

[Обид] ҳама шаб дар муноҷот ва саҳар дар дуои ҳоҷат ва ҳамарӯза дар банди ихроҷот. *Саъдӣ*

**ИХСО** *а.* اخصاء хусья баровардан, ахта кардан.

Ин ҷазо таскини ҷангу фитна аст,
Он чу ихсо асту ин чун хатна аст. *Румӣ*

**ИХТИЁР** *а.* اختیار **1.** ирода, хоҳиш, майл.

Кунҷи сабр ихтиёри Луқмон аст,
Ҳар киро сабр нест, ҳикмат нест. *Саъдӣ*

Вақт аст, Сайидо, зи паи беҳудӣ равем,
Моро гудохт пайравии ихтиёрҳо. *Сайидо*

**ба ихтиёр** ба орзу ва хоҳиши худ, ба майли худ.

Агар зи кӯи ту рафтам, ба ихтиёр набуд,
Фиғону нолаи беихтиёр шуд боис. *Ҳилолӣ*

**ихтиёр додан** ба майлу хоҳиши худ гузоштан; ҳуқуқу ваколат додан.

Дигаре дорад инонатро чу тифли найсавор,
Гарчи дар зоҳир инону ихтиёрат додаанд. *Соиб*

**ихтиёр доштан** чизи дилхостаро кардан, ба дилхоҳи худ амал кардан; мухтор будан дар коре.

Байъат кардам ба сайиди худ..., байъати фармонбардорӣ ва пайрав будан ва розӣ будан ва ихтиёр доштан. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** баргузидан ва писандидан чизеро ё кореро.

Эй ёр, моро ғами ту ёр аст,
Ишқи ту зи олам ихтиёр аст. *Анварӣ*

**ихтиёр кардан** писандидан, лоиқ донистан, муносиб ёфтан, интихоб кардан.

Ва ба ҳар ҷо, ки хоҳӣ хештанро ихтиёр кун, то туро он ҷо фиристем. *«Таърихи Систон»*

Гуфтӣ: Бирав Ҳилолию, сабр ихтиёр кун,
Ваҳ, чун кунам, ки нест ба даст ихтиёри ман. *Ҳилолӣ*

◇ **ихтиёр омадан** маъқул шудан.

Бузурҷмеҳрро раъи малик ихтиёр омад. *Саъдӣ*

**ихтиёр фармудан** бартар шумурдан, тарҷеҳ додан; **ихтиёр** *аз касе* **ситадан** дасти касеро аз коре кӯтоҳ

кардан, озодии кор ва мухторӣ аз касе гирифтан, салб кардан.

Султон аз қайди ӯ огоҳ шуд ва таъҷил намуд ва ихтиёр аз дасти ӯ биситад. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

**ИХТИЛОЛ** *а.* اختلال **1.** парешон шудан, дарҳаму барҳам шудан; ошуфтагӣ, парешонӣ, бесарусомонӣ, бетартибӣ; шӯру ошӯб.

Бад-он сабаб умури мамлакат мустариб гашт ва басе ихтилол ба ҳоли ҳар кас роҳ ёфт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

... Ва кор ба ихтилол ва бенизомӣ кашад. *Аҳмади Дониш*

**ихтилоли ҳол** парешонҳолӣ.

Ихтилоли ҳоли худро ва интизоми умури мо мушоҳада мекунад ва аз он кӯфтахотир мешавад. *Авфӣ*

**ихтилол овардан** бетартибӣ ба вуҷуд овардан, боиси парешонӣ ва ошуфтагӣ шудан.

Гар назоир гӯям ин ҷову мисол,
Фаҳмро тарсам, ки орад ихтилол. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* ошуфтагии ақл; камии ақл.

Вақти бозӣ кӯдаконро з-ихтилол
Менамояд он хазафҳо зарру мол. *Румӣ*

◇ **ихтилоли басар** халал ва нуқсон дар қувваи бинои; **ихтилоли димоғ** вайрон шудани кори мунтазами майнаи инсон, девонамизоҷӣ; **ихтилоли мизоҷ** халал ёфтани саломатӣ, беморӣ; **ихтилоли шуур** нуқсон пайдо кардани шуур; **ихтилоли ҳавос** парешонии ҳавос, ошуфтагии ҳавос; девонамизоҷӣ.

**ИХТИЛОТ** *а.* اختلاط **1.** омехтан, омехта шудан; омехтагӣ, омезиш.

З-ихтилоти ҳазор чашмаю ҷӯ
Натавон ёфт ҷурми оби дутӯ. *Бедил*

**ихтилот додан** ба ҳам омехтан; **2.** омезгорӣ, ҳамнишинӣ, наздикӣ; сӯҳбат бо дӯстию самимият.

Саодат ихтилоти зиракон аст,
Зи нодон гар расад суде, зиён аст. *Носири Хисрав*

Ману шоир, туву девона — муҳол аст, муҳол,
З-ихтилоти ту ба кавнайн шарофат бинам. *Савдо*

**ихтилоту имтизоҷ** а) омехтаи моддаҳо бо амалиёти химиявӣ; б) рафтуомад, муошират; ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

Дар касри иморат нишастааст ва ҳеҷ кас аз мо бо ӯ ихтилоту имтизоҷе надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ихтилот доштан** сӯҳбат ва ҳамнишинӣ доштан.

Абдумалик бо мо ихтилот дошт. *Авфӣ*

**ихтилот кардан** (*ё* **сохтан**) ҳамнишинӣ ва сӯҳбат кардан, ҳамсӯҳбат будан.

Ҳар нафас афтам ба пои гул, қадаҳнӯшӣ кунам,
То абад созам ба қавми бодахорон ихтилот. *Имло*

... Ва бо ағёр камтар ихтилот кунад. *Аҳмади Дониш*

**ИХТИЛОТПАЗИР** اختلاط پذیر он чӣ қобилияти омезиш бо чизи дигар дорад.

**ИХТИЛОФ** *а.* اختلاف **1.** мухолиф шудан, бо якдигар мувофиқат надоштан; носозгорӣ.

Писаронро ҷиҳати мерос ихтилоф афтод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ихтилофи душманон пирӯзии дигар аст. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

Аммо нисбат ба ҳар ҷамоа ихтилофи калимот бисьёр аст. *Савдо*

**2.** фарқ, тафовут; **ихтилофи ақида** фарқи ақида, зиддияти фикрҳо; **ихтилофи оро** мухолифати раъйҳо, фикр ва ақидаҳои гуногун ва ба ҳамдигар зид доштан; **3.** рафтуомад; гардиш; паи ҳам омадан; **ихтилофи лайлу наҳор** гардиши шабу рӯз, паи ҳам омадани шабу рӯз.

**ИХТИЛОФОТ** *а.* اختلافات *ҷ.* **ихтилоф.**

Толиби мақсудро як самт бояд муставӣ,
Мардро саргашта дорад ихтилофоти сумут. (2) *Анварӣ*

**ИХТИЛОҶ** *а.* اختلاج ҳаракати мушаки ягон узви бадан, мас. чашм, бе иродаи шахс; ларзиш, ҷунбиш, паридани ягон узв.

Чун ки хурӯшад ду саф вақти ҳазоҳаз, кунад
Чашми ҷаҳон ихтилоҷ, гӯши замона танин. *Хоқонӣ*

Қ-андар аъзоят оварад нафахот
Ихтилоҷ аз зиёдати ҳаракот. *Саноӣ*

**ИХТИНОҚ** *а.* اختناق гулӯгир шудан, хафа шудан; гулӯгирифтагӣ, хафагӣ.

Гуфт: Шабонгоҳе дар фалон шореъ мегузаштам, ногоҳ каманде дар гардани ман афтод, ... аз зарурати ихтиноқ... мешитофтам. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

Ман ин маъқулот ба ихтиноқ ва хафагӣ ва зиқи нафас мегуфтам. *Аҳмади Дониш*

**ихтиноқи раҳим** *тиб.* як навъ бемории бачадон.

**ИХТИРОЪ** *а.* اختراع эҷод кардан, чизи наве падид овардан, ба вуҷуд овардани чизе, ки пеш мисли он вуҷуд надошт; навӣ, навигарӣ.

Дар васфи ин ҳол қасоиди ғарро ва маонии азро ихтироъ ва иқтироҳ карданд. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

Қудрат оғӯши ихтироъ кушод,
Дом гардиду сайд кард эҷод. *Бедил*

Эҳтиёҷ модари ихтироъ аст. *Зарбулмасал*

**ИХТИСОР** *а.* اختصار кӯтоҳ кардан, мухтасар кардан (махсусан суханро); кӯтоҳӣ.

Қамтарини бандагон Муҳаммад ибни Зафар ибни Умар ба тарики ихтисор зикр кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ихтисор кардан** а) кӯтоҳ кардан чизеро, бас кардан; б) қаноат кардан.

Ба ин байт ихтисор кардам ва гӯфтам:
Қозии шаҳри ошиқон бояд,
Ки ба як шоҳид ихтисор кунад. *Саъдӣ*

**ИХТИСОС** *а.* اختصاص **1.** махсусият; хос будан; бартарӣ, имтиез.

Ихлос ва ихтисоси ман дар хидмат донистаӣ. *Авфӣ*

**2.** хос гардидан, хос шудан, ба касе махсус шудани чизе; **ихтисос додан** чизеро ба касе махсус кардан, махсусият додан.

... Ва муҷаррадоти баргузида ба рисолат ва нубувват ихтисос дод. *Аҳмади Дониш*

**ихтисос доштан** а) махсусият доштан, хосият доштан, ба чизе махсус будан; б) бартарӣ доштан, имтиёз доштан; ягона будан.

Ҳунараш з-осмон бипурсидам,
Қ-аз чӣ ин ихтисосу фар дорад. *Анварӣ*

Мустафохон, ки ба мазиди шуҷоат ихтисос дошт, муқобил омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ихтисос ёфтан** махсус шудан; таъин шудан.

Ахиран ба қазои бархе вилоёт ихтисос ёфт. *Садри Зиё*

**ИХТИТОМ** *а.* اختتام ба поён расидан, хотима пазируфтан; поён, анҷом, хотима; *муқобили* **ифтитоҳ**.

Ҷазби завқу шавқи мавлоно Ҳисом
Мекашад моро ба сӯи ихтитом. *Румӣ*

**ихтитом пазируфтан** ба охир расидан, анҷом ёфтан.

Анқариб ба итмом расида, сурати ихтитом пазирад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИХТИТОФ** *а.* اختطاف зада гирифтан, рабудан, барқвор ба чизе ҳуҷум оварда рабудан, мас. калхот ба чӯҷа.

Суръати фаҳм васат бувад миёни суръати тахайюле, ки бар сабили ихтитоф афтад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИХТИФО** *а.* اختفا пинҳон шудан, ниҳон гардидан, махфӣ шудан.

Чун муддати ихтифои фазл мутамодӣ гашт, ... аз ваҳшати танҳоӣ малул шуд. *Авфӣ*

**ИХТОР** *а.* اخطار хабардор кардан, огоҳ кардан, огоҳӣ додан; ба хотир овардан, ёдоварӣ кардан.

Он дӯ гуфтандаш насиҳат дар самар,
Ки макун з-ихтор худро бехабар. *Румӣ*

**ИХФО** *а.* اخفا пинҳон кардан, махфӣ доштан, пӯшида доштан.

Чун аз мартабаи ихфо таҷовуз намуд, бо ӯ гуфт ... *«Равзат-ус-сафо»*

**ИШБОЪ** *а.* اشباع **1.** сер кардан; пур кардан; пуррагӣ; серӣ, сершудагӣ.

Ишбое, ки дар ин фавоид тақдим афтод, матбӯъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Бар хотири ман гузашт, ки онро тарҷима кардаояд ва дар басти сухан ва кашфи ишороти он ишбое равад. *«Калила ва Димна»*

**2.** *адш.* пурра талаффуз кардани садонокҳои кӯтоҳ.

**ИШВА** *а.* عشوه ноз, карашма, нозу карашма, ғамза.

Қоми ҷонрост ба бозори ғамат сад талхӣ,
Ки ба як ишваи ширин нахаридӣ аз мо. *Ҳилолӣ*

◇ **ишва хӯрдан** мафтун шудан, ошиқ шудан; ба нозу карашма фирефта шудан.

Абдумалик ин ишва бихӯрд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИШВАГАР** عشوه‌گر нозу карашмакунанда, шӯху дилфиреб.

Маҳи ишвагар офтоби Тироз,
Бути қандлаб, дилбари дилнавоз. *Хоҷу*

Гар меҳнати ман нест, касеро сухане нест,
Мисли ту буте ишвагаре нест касеро. *Фузулӣ*

**ИШВАДЕҲ** عشوه‌ده ишвагар, касе, ки бо нозу карашма касеро фиреб медиҳад.

В-он, ки шуд аз ишвадеҳон ишвахар,
Чун бути кӯр аст ба кӯроб-дар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИШВАКЕШ** عشوه‌کیش касе, ки бисьёр нозу ишва мекунад.

Қасе, ки дил ба вафои ту ишвакеш ниҳод,
Ҳазор доғи надомат ба ҷони хеш ниҳод. *Урфӣ*

**ИШВАСОЗ** عشوه‌ساز ишвакунанда; *маҷ.* дилфиреб, дилрабо.

То чашми ишвасози ту меҳмони фитна аст,
Ширин табассумат намаки хони фитна аст. *Урфӣ*

◇ **(ин) санами ишвасоз** *киноя аз* дуньёи пурфиребу ҳила.

Ҳафту нӯҳи ин санами ишвасоз
Тифлфиреб омаду барнонавоз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИШВАХАР**||**ИШВАХӮР** عشوه‌خور касе, ки ба нозу карашма фирефта мешавад.

В-он, ки шуд аз ишвадеҳон ишвахар,
Чун бути кӯр аст ба кӯроб-дар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИШГАРФ** اشگرف *шакли дигари* **шигарф**.

Қиссаи он обгир аст, эй ануд,
Ки дар ӯ се моҳии ишгарф буд. *Румӣ*

**ИШКАМ** اشکم *шакли дигари* **шикам**.

Ишками холӣ бувад зиндони дев,
К-аш ғами нон монеъ аст аз макру рев. *Румӣ*

**ИШҚАНА** اشکنه **1.** шӯрбо аз оби холиси гӯшт, ки нон пора карда мехӯранд.

Хӯрда монандаи ғамошӯбон,
Аз паи ишкана ғами хубон. *Мунир*

**2.** номи навои мусиқӣ.

Мутрибон соат ба соат бар бинои зеру бам
Гоҳ сарвистон зананд имрӯз, гоҳе Ишкана.*

**ИШҚАНҶ** اشکنج *шакли дигари* **шиканҷ**.

**ИШҚАНҶА** *а.* اشکنجه *шакли дигари* **шиканҷа**.

**ИШҚАРА**||**ИШҚИРА** اشکره паррандаи шикорӣ аз ҷинси боша; умуман мурғи шикорӣ.

Ишкараро аз паи ҷавқи куланг
Ҳаст чу овезиши қассоб чанг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ИШКЕЛ** اشکیل *ниг.* **ишкол** 2.

**ИШҚИРА** اشکره *ниг.* **ишкара**.

**ИШКОЛ** *а.* اشکال **1.** мушкилӣ, сахтӣ, душворӣ.

Маро ишколе дар хотир афтодааст ва мехоҳам, ки ту онро ҳал кунӣ. *Авфӣ*

**2.** банд, завлона, расан.

Хотир орад бас шикол ин ҷову лек
Бигсалад ишколро устури нек. *Румӣ*

**ИШКОР** اشکار *шакли дигари* **шикор**.

**ИШКОРӢ** اشکاری **1.** мансуб ба ишкор; **2.** шикорчӣ, мерган; **3.** сайд, ҷонвари шикоршаванда, нахчир.

Ишкории ҳақ бош, маҷӯ ҳеч шикоре,
К-ишкории ту бози аҷал бозситонад. *Шамси Табрезӣ*

**ИШКЎХИДАН** اشکوخیدن *шакли дигари* **шикўхидан.**

**ИШМОМ** *а.* اشمام *грам.* лаби кардани ҳарфҳо (садоҳо)-и «у» ва «и» дар вақти талаффуз.

То ҳамза идғом оварад,
Дар ҳарф ишмом оварад. *Ломей*

**ИШНОБ** اشناب шиновар, оббоз.

Заминро хун чунон ғарқоб мекард,
Ки моҳии замин ишноб мекард. *Аттор*

**ИШНУДАНӢ** اشنودنی *шакли дигари* **шунуданӣ.**

На бинвиштанӣ буд, на бинмуданӣ,
На бархонданӣ буд, ишнуданӣ. *Фирдавсӣ*

**ИШО** I *а.* عشاء **1.** аввали торикӣ, он вақт, ки аз фурӯ рафтани офтоб то нисфи шаб аст.

Як ҷамоа раққосаҳо баъд аз ишо ба ҳарамсарой назди кадбонуҳои хоса даровард. *Аҳмади Дониш*

**2.** *д.* намози шаб, намози хуфтан.

Яке таҳримаи ишо баста ва дигаре мунтазири ашо нишаста, ҳаргиз ин бад-он кай монад. *Саъдӣ*

**ИШО** II *а.* عیشا *тиб.* қароргоҳи ҷанин дар шиками модар.

Ба покӣ Марьям аз тазвиҷи Юсуф,
Ба дурӣ Исӣ аз пайванди ишо. *Хоқонӣ*

**ИШОА||ИШОАТ** *а.* اشاعه||اشاعة паҳн кардан; ошкор гардондан, овоза паҳн кардан; фош кардан.

Ва ҳар роз, ки солисе бар он маҳрам нашавад, ҳароина аз ишоат масун монад.
*«Калила ва Димна»*

... Ба ифозаи хайрот ва ишоаи ҳасанот макрун дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ишоаи акозиб** хабарҳои дурӯғ паҳн кардан.

**ИШОРА||ИШОРАТ** *а.* اشاره||اشارت **1.** имо; бо чашм, ангушт ва ғ. чизеро нишон додан.

Талқини дарси аҳли назар як ишорат аст,
Кардам ишоратею мукаррар намекунам. *Ҳофиз*

... Ишора ба камфурсатии ин ҷаҳон аст ва бесаботии он. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* нишондод; фармон, амр.

Наздикии хоҷаи бузург бояд рафт ва бар ишорати вай кор кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ишорат фармудан** а) нишон додан; б) амр додан, фармон додан.

Подшоҳ ба куштани асире ишорат фармуд.
*Саъдӣ*

Маро ба сабр ишорат фармуд. *Авфӣ*

◇ **ишораи аъло** ҳукм, фармон.

Агар ишораи аъло шавад, ба ҳафт тумони Бухоро ба ҳар таноб замин ду танга ҷаъл бифармоянд.
*Аҳмади Дониш*

**ИШОРОТ** *а.* اشارات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ишора||ишорат; 2.** номи китоби Ибни Сино дар фалсафа.

**ИШПЕХТАН||ИШПӮХТАН** اشپیختن||اشپوختن пошидан, афшондан, пароканда кардан.

**ИШРАТ** *а.* عشرت бо ҳамдигар бо хушӣ ва хушдилӣ зиндагонӣ кардан; бо хушию хурсандӣ зиндагӣ кардан; хушдилӣ, шодӣ.

Хуш дор дил ба ишрату шодӣ, ки дар ҷаҳон
То мо хушему ишрати мо хуш, ҷаҳон хуш аст.
*Адиб Собир*

Моро даврон агар то рӯзи маҳшар медиҳад мӯҳлат,
Ба худ май нӯшаму монанди гулҳо мекунам ишрат. *Сайидо*

**ИШРАТГОҲ||ИШРАТГАҲ** عشرتگاه||عشرتگه ҷои ишрат, маҳалли хурсандӣ.

Ҳеҷ мурғ андар ҳама олам набуд,
К-андар он ишратгаҳе хуррам набуд. *Ҷомӣ*

**ИШРАТСАРО** عشرت سرا хонаи хушӣ, ҷои хушгузаронӣ;
◇ **ин ишратсаро** *киноя аз* дуньё.

Дил заифу ғам қавӣ, танҳо дар ин ишратсаро,
Вой гар, Махфӣ, набудӣ сабр ҳамзонуи мо!
*Махфӣ*

**ИШРАТСУРӮШ** عشرتسروش хурсандиовар, шодкунанда, фараҳбахш.

Саҳоби тараб баҳри гулзорҷӯш,
Дами қулқулаш раъди ишратсурӯш. *Бедил*

**ИШРАТХОНА** عشرتخانه *ниг.* **ишратсаро.**

**ИШРОК** *а.* اشراک **1.** шарик кардан касеро дар коре; **2.** *д.* ба худо шарик овардан, худоро шарикдор пиндоштан.

**ИШРОФ** *а.* اشراف **1.** боло шудан; аз боло ба поён нигоҳ кардан; **2.** мушарраф кардан; сардор кардан, соҳиби мақому мартаба кардан; рутбаи олӣ, сардорӣ.

Булфатҳро понсад чӯб бизаданд ва ишрофи Балхро, ки бад-ӯ дода буданд, бозситаданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ИШРОҚ** *а.* اشراق дурахшидан, равшан шудан; баромадани офтоб, тулӯъи офтоб.

Лақаб ниҳанд, бале, офтобро соя,
Чу аз сарофати ишроқи худ шавад нозил. *Ҷомӣ*

Саҳар то ишроқ ба фароғат дар хоб бошанд.
*Аҳмади Дониш*

**ИШРОҚИЁН||ИШРОҚИЮН** اشراقیان||اشراقیون пайравони фалсафаи ишроқ; саромади ишроқиёни Ғарб Афлотун мебошад ва Букрот низ мансуб ба ин гурӯҳ аст; дар Шарқ саромади ишроқиён шайх Шаҳобуддини Саҳравардӣ маъруф ба шайхи Мақтул (охири асри XII ва аввали XIII) ва муаллифи китобҳои «Ҳикмат-ул-ишроқ», «Талвиҳот» ва ғ. мебошад.

Машшоиён агар дар рикоби ӯ раванд, зиҳӣ саодат ва ишроқиён агар дар ... анвори ӯ шаванд, ҳаббазо истифодат. *«Хизонаи омира»*

Дарьёб файзи сӯҳбати ишроқиён, ки зуд
Чун бӯи гул зи кисаи гулзор меравaнд. *Соиб*

**ИШТИБОҲ** *а.* اشتباه **1.** монанд шудани ду чиз ба якдигар.

Фалакӣ, маҳӣ, надонам, ба чӣ куньятат бихонам,
Ба кадом ҷинс гӯям, ки ту иштибоҳ дорӣ. *Саъдӣ*

**2.** шубҳа, шак.

Асҳоби маҷлис дубора хандон шуданд ва ӯ ҳанӯз дар иштибоҳ буд. *Садри Зиё*

**3.** саҳв, хато.

... Ва ҳар гоҳ, ки дар он иштибоҳе афтод, идроки маонӣ мумкин нагардад. *«Калила ва Димна»*

Барзанад бар пот наъле з-иштибоҳ,
Ки бимонӣ ту зи дарди он зи роҳ. *Румӣ*

**ИШТИДОД** *а.* اشتداد шиддат, тундӣ, сахтӣ.

Рӯз ба рӯз мараз иштидод меёфт.
*«Таърихи Фаришта»*

Султон дар овони шито ва иштидоди барду сармо азимат... фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИШТИЁҚ** *а.* اشتیاق шавқмандӣ ва орзумандии қавӣ.

Миёнат як сари мӯй асту ҷон дар иштиёқи ӯ,
Биё, эй ҷони муштоқон, фидои ҳар сари мӯят.
*Ҳилолӣ*

**ИШТИМОЛ** *а.* اشتمال шомил шудан, дар бар гирифтан, чизеро гирдогирд фаро гирифтан; фарогирӣ; **иштимол** *бар чизе* **доштан** шомили чизе будан, дар бар гирифтан чизеро.

Ин нусха иштимол бар аҳсоми сухан дорад, лекин муродиф нест. *«Хизонаи омира»*

**ИШТИОЛ** *а.* اشتعال **1.** барафрӯхтан, шӯълавар шудани оташ; даргирифтан, афрӯзиш.

Оташи ғазаби шавҳарро иштиол дод. *Авфӣ*

Доғе ба дил ниҳод, ки чун шамъи оташин
Аз дил забона дод, ба сар иштиол ёфт. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* сафед шудани мӯй.

**ИШТИРО** *а.* اشترا харидан ва фурӯхтан; харидуфурӯш.

Китобфурӯше девони ӯ мӯхтавӣ бар қасоид ва ғайруҳо овард ва ба маърази иштиро даромад.
*«Хизонаи омира»*

**ИШТИРОК** *а.* اشتراک ба якдигар шарик шудан, ҳамроҳ шудан, шарокат доштан; шарикӣ, ҳамроҳӣ.

Мардумоне, ки эшонро дидори борик нест, пиндоранд, ки лафзи ҳастӣ бар ин даҳ чиз бо иштироки исм афтад. *Ибни Сино*

Камтар ихтилоф дар мобайни Ҳоҷихон, ки бародари айнии Норбӯтахон буд, афтода, ширкат ва иштирок воқеъ гардид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ИШТИҒОЛ** *а.* اشتغال шуғлварзӣ, ба коре машғул шудан, ба коре пардохтан, саргарм будан ба коре, машғулӣ.

З-он бехудам, ки ошиқи содиқ набошадаш
Парвои нафси хештан аз иштиғоли дӯст. *Саъдӣ*

Савлат чанде дар Қобул ҳам ба касби камол иштиғол намуд. *Садри Зиё*

**иштиғол доштан** машғул будан.

Амир Муҳаммад гуфт, ки мавлоно Дарвеш дар чӣ коранд ва ба чӣ муҳим иштиғол доранд?
*Восифӣ*

Маъмун ба шароб хӯрдан иштиғол дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИШТИҚОҚ** *а.* اشتقاق **1.** *грам.* сохтани калимае аз калимаи дигар; калимасозӣ; *маҷ.* баромадан, ҳосил шудан.

Ҳам бад-он раҳ, к-иштиқоқи «феъл» аз «фоил» бувад,
Чарху саъд аз куньяту номи ту гиранд иштиқоқ.
*Манучеҳрӣ*

**2.** *адш.* яке аз санъатҳои бадеии лафзиест, ки нависанда якчанд калимаро зикр мекунад, ки аз як реша гирифта шудаанд, чунончи дар мисоли зерин:

Ҳ а к и м он кас, ки ҳ и к м а т нек донад,
Сухан м ӯ ҳ к а м ба ҳ у к м и хеш ронад.
*«Фарҳанги Дабиристонӣ»*

Ғазоириро қуввати комил дар фанни шоирӣ ҳаст, хусусан дар санъати иғроқ ва иштиқоқ.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ИШТИҲО** *а.* اشتها майлу рағбат ба хӯрок; *маҷ.* майл ва орзуи чизе.

Чу шуд вақти таому бӯи равған
Димоғи иштиҳоро кард равшан... *Нозим*

Кадом [духтар], ки баъд аз дидан марғуби раъи амир бошад, ба ҳамин иштиҳо заношӯӣ мунъақид мегардад. *Аҳмади Дониш*

**иштиҳои қозгир** *киноя аз* майли қавӣ ба хӯрок.

Зи бози тезчанги иштиҳои қозгири мо
Халосӣ нест дар саҳрои лаълӣ мурғи бирьёнро.
*Савдо*

**ИШТИҲОР** *а.* اشتهار **1.** шӯҳрат ёфтан, машҳур шудан, овоза пайдо кардан; шӯҳрат.

Чунин ҳазратеро бад-ин иштиҳор
Набошад зиён аз чу ман шоире. *Манучеҳрӣ*

Султон Ҷалолиддин... яке аз муқаррабони худро, ки ба Айнулмулк иштиҳор дошт, пеши Шамсуддиншоҳ фиристод. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** паҳн шудан, шоеъ шудан; овоза шудан.

Ин хабар дар шаҳр иштиҳор ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИШТОБ** اشتاب *шакли дигари* **шитоб.**

Нишастанд бар нарм реги кабуд,
Ба иштоб хӯрданд он чӣ ки буд. (1) *Фирдавсӣ*

Гуфтанд: Чӣ иштоб аст? Гуфт: Ин лашкар, ки бар дари шаҳр аст, мунтазири мананд. (1) *Аттор*

**ИШФОҚ** *а.* اشفاق шафқат кардан, шафқат варзидан, меҳрубонӣ кардан; шафқат, меҳрубонӣ.

Ин ишфоқ, ки ту дар ҳаққи ман кардӣ, ҳеҷ кас дар ҳаққи фарзанди сулбӣ накунад. *Авфӣ*

**ИШЪОЛ** *а.* اشعال афрӯхтани оташ, даргирондан, алов кардан.

**ИШЪОР** *а.* اشعار огоҳ кардан, хабардор кардан, огоҳӣ додан; огоҳӣ, хабар.

Аммо тӯмори илтифот бе риё ба ишъори ин мазомин хатм гардонид... *Бедил*

**ИШҚ** *а.* عشق ҳисси дилбастагӣ ва дӯстдории аз ҳад зиёд ба чизе ё ба касе, муҳаббат, шефтагӣ.

Падид ояд он гоҳ борику зард,
Чу пушти касе, к-ӯ ғами ишқ хард. *Фирдавсӣ*

Эй бародар, ишқ савдое хуш аст,
Дӯзах андар ошиқӣ ҷое хуш аст. *Анварӣ*

**ишқи комил** ишқи пурра, ишқи бенуқсон.

Ба ҳар водӣ ба зӯри ишқи комил
Ба сайри ғам зада сарпанҷаи дил. *Мулҳам*

◇ **ишқи маҷозӣ** дар тасаввуф — ишқ ба ин дунъё ва ба алоқаҳои дунъёвӣ, ки ба ақидаи сӯфиён ҳама мавҳум буда, ишқи ҳақиқӣ фақат дар он дунъё мебошад.

Мадеҳ чун булҳавас дар сина ҷо ишқи маҷозиро,
Макун бо маъсият олуда домони намозиро. *Сайидо*

**ишқи ҳақиқӣ** дар тасаввуф — ишқи илоҳӣ, ишқи худо ва ҳар чӣ ба он дунъё алоқа дорад ва сӯфиён онро ба ишқи ин дунъё, ки гӯё ишқи маҷозист, муқобил мегузоштанд; **ишқ бохтан** (**ё варзидан**) ошиқӣ варзидан, муҳаббат намудан.

Биншинаму бо ғами ту созам,
Пинҳон зи ту бо ту ишқ бозам. *Ҷомӣ*

Манам, ки шӯҳраи шаҳрам ба ишқ варзидан,
Манам, ки дида наёлудаам ба бад дидан. *Ҳофиз*

**ИШҚАНДЕШ** عشق‌اندیش он ки ҳамеша аз ишқу муҳаббат фикр мекунад ва фикри дигаре ба хотираш намегузарад.

Ман зи баҳрат дӯст дорам ҷони ишқандешро,
Қ-аз сагони кӯи ӯ кардам дили дарвешро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ИШҚБОЗ** عشقباز касе, ки ба коре ё чизе дилбастагии аз ҳад афзун дорад, ошиқ.

Ту, ки дар банди хештан бошӣ,
Ишқбозе дурӯғзан бошӣ. *Саъдӣ*

**ИШҚБОЗӢ** عشق‌بازی дилбастагӣ, ошиқӣ, ишқварзӣ.

Лайлию нишоти сарфарозӣ,
Маҷнуну бисоти ишқбозӣ. *Ҳилолӣ*

**ИШҚГАРӢ** عشق گری ишқварзӣ, ишқбозӣ.

Ишқгарӣ мекунад лаъли туву турфа он-к
Ақл чу, Хоқониё, ишвагарӣ мекунад. *Хоқонӣ*

**ИШҚДОН** عشق‌دان он кӣ қадри ишқро медонад.

Бикшо садаф, яъне даҳан, афшон гуҳар, яъне сухан,
Пинҳон макун яъне зи ман бо ишқдонӣ кистӣ?
*Хоқонӣ*

**ИШҚНАВОЗӢ** عشق‌نوازی ишқпарварӣ, ишқпарастӣ.

Румузи ишқнавозӣ на кори ҳар мурғест,
Биёву ту гули ин булбули ғазалхон бош! *Ҳофиз*

**ИШҚОИН** عشق‌آئین ошиқ, ишқпеша.

Дӯст бедору марди ишқоин
Сари роҳат ниҳода бар болин. *Ҷомӣ*

**ИШҚОМЕЗ** عشق‌آمیز ошиқона, бо муҳаббат.

Нуктаҳо гуфт ҷумла ишқомез,
Байтҳо хонд ҷумла шавқангез. *Ҷомӣ*

**ИШҚПАРАСТ** عشق‌پرست ошиқ, ишқпеша.

Ёр хушьёру марди ишқпараст
Хуфта дар хобгоҳи ишрат маст. *Ҷомӣ*

**ИШҚСАРО** عشق‌سرا ҷои ишқбозӣ, хилватгоҳи ошиқон.

Мастони маи ишқсаро сар аз пой надонанд,
Дар чист дар ин ҳодиса девор кадом аст?
*Ибни Ямин*

**ИШҲОД** *а.* اشهاد шаҳодат додан; гувоҳ овардан.

Мудаббир, ки ишҳод мекунад ба ҳар ҳуҷҷате, ки тамом гувоҳ кунад, ним динори ронҷ бистонад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИҒВО** *а.* اغوا гумроҳ кардан, аз роҳ задан, фиреб додан; ба маслиҳати нораво ба корҳои бад барангехтан.

Тоифае аз эшон дар саводи Куфа пайдо шудаанд ва халқро иғво мекунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳеҷ гоҳе нашудаст ин, ки ба иғвои рақиб
Ҳар куҷо дида маро, арбада оғоз накард. *Шоҳин*

**ИҒЛОҚ** *а.* اغلاق 1. бастан, пӯшидан, мас. дарро.

Мӯҷиби иғлоқи дуруб хавфи эҳрок аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. душворӣ, мушкилӣ, дарҳам печидагӣ, муғлақӣ.

Аз айби ибҳому иғлоқ дур ва наздик ба сарҳадди вузӯҳу зуҳур. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИҒМОЗ** I *а.* اغماز тӯҳмат кардан, ғаммозӣ кардан; бадзабонӣ, бадгӯӣ.

Пас дабир бояд... ба таҳсин ва тақбеҳи асҳоби ағроз ва арбоби иғмоз илтифот накунад.
*«Оини нигориш»*

**ИҒМОЗ** II *а.* اغماض чашмпӯшӣ кардан, худро ба нодонӣ задан, тағофул кардан; беларвоӣ варзидан.

Ҳар кор, ки ба қасди нақзи аҳд мансуб набошад, маҷоли таҷовуз ва иғмоз фароҳ бошад.
*«Калила ва Димна»*

Ин сухан бишнид ва иғмоз фармуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИҒОСАТ** *а.* اغاثت ба фарьёди касе расидан; фарьёдрасӣ.

Сухан ба нияти ионати мазлумон ва иғосати малҳуфон бояд гуфт. *Авфӣ*

Ҳиммат бар... ионату иғосати малҳуф масруф медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИҒРО** *а.* اغرا барангехтан, таҳрик кардан, шӯрондан; таҳрик, барангезиш.

Димна аз иғрои шер бипардохт ва донист, ки ба дами ӯ оташи фитна боло гирифт.
*«Калила ва Димна»*

Ҷамъе аз ботилияро иғро ва иғво намуда, то ногоҳ ба қатли ӯ мубодарат намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ИҒРОҚ** *а.* اغراق 1. ғарқ кардан, ғӯтондан; 2. муболиға кардан, зиёдаравӣ дар таъриф ё танқиди касе; муболиға; муболиға дар гуфтор ва дар амал.

З-оби чашмат гашт тӯфони дигар зоҳир, Камол,
Нест иғроқе дар ин маънӣ, баёни воқеъ аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ИҒТИМОМ** *а.* اغتمام андӯҳгин шудан, ғамгин шудан.

**ИҒТИНОМ** *а.* اغتنام ғанимат шумурдан, ғанимат донистан чизеро.

**ИҒТИРОБ** *а.* اغتراب аз диёри худ дур шудан, ғарибу мусофир шудан.

Ҳар набинад ҳеҷ Ҳиндустон ба хоб,
Ҳар зи Ҳиндустон накардаст иғтироб. *Румӣ*

**ИҒТИСОЛ** *а.* اغتسال ғусл кардан, шустушӯ кардан, оббозӣ кардан; ғусл; шустушӯ, оббозӣ.

[Суқрот] дар хона рафт ва ба иғтисол машғул шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИҒТИФОР** *а.* اغتفار мағфират, бахшоиш, омурзиш.

Гар надонӣ ин гунаҳро з-эътибор,
Зуд зорӣ кун, талаб кун иғтифор. *Румӣ*

**ИҒТИШОШ** *а.* اغتشاش дарҳаму барҳам шудан, ошуфта шудан; шӯридан; фитна, шӯриш, балво.

**ИҒФОЛ** *а.* اغفال ғофил кардан, ба ғафлат андохтан; ғафлат, бехабарӣ.

Саъй ва иҷтиҳоди балеғ бояд намуд ва эҳмолу иғфолро маҷол надодан. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ИҚБЕЛ** *а.* اقبیل *имолаи* **иқбол.**

Қунунам, ки дар панҷа иқбел нест,
Намад пеши тирам кам аз бел нест. *Саъдӣ*

**ИҚБОЛ** *а.* اقبال **1.** пеш омадан; рӯ овардан ба чизе.

Зи иқболи ғамат з-он гуна шодам,
Ки ҳеҷ аз шодии кас нест ёдам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**иқбол намудан** рӯ овардан, пеш омадан.

Давлат ва иқбол ба сояи ӯ иқбол намоянд. *Авфӣ*

**2.** бахт, толеъ, саодат, саодатмандӣ; *муқобили* **идбор.**

Ба нирӯи иқболу бахту умед
Бад-ин орзу аз ту хоҳам расид. *Савдо*

Андар паи иқболи ту идбор муҳайёст,
Шоми ғами ҳиҷрони ту аз субҳи висол аст. *Туғрал*

**ИҚБОЛНОК** اقبالناک хушбахт, саодатманд.

Хок аз ҳамсоягии ҷисми пок
Чун мушарраф омаду иқболнок... *Румӣ*

**ИҚД** *а.* عقد гарданбанд, сангҳои қиматбаҳои ба ришта кашида; тавқ, шадда, зеби гардан.

Он иқди марворидро ба саррофе фурӯхтам. *Авфӣ*

◇ **иқди Сурайё** галаситораи Парвин.

Ғазал гуфтиву дур суфтӣ, биёву хуш бихон, Ҳофиз,
Ки бар назми ту афшонад фалак иқди Сурайёро. *Ҳофиз*

Намудам он қадар тамҳиди сомони сухан, Туғрал,
Ба гӯши шоҳиди маънӣ кунам иқди Сурайёро. *Туғрал*

**иқди лӯълӯъ бар шакар задан** ба сухан даромадан.

В-аз он пас иқди лӯълӯъ бар шакар зад,
Ба уннобу табарзад бонг барзад. *Низомӣ*

**ИҚДОМ** *а.* اقدام **1.** кӯшиш, кӯшиши босабот.

Дода Миррихаш аз барои хатар
Маҷду иқдому азму зӯру зафар. *Саноӣ*

Иқдом бар адлу ростӣ маро арзонӣ фармуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** қадам гузоштан дар коре; **иқдом намудан** қадам мондан дар коре, ба коре даромадан, шурӯъ намудан ба коре.

Баъд аз ин касе бар ин беадабӣ иқдом нанамояд. *Авфӣ*

Ҳар чӣ бад-он ишора кунӣ, иқдом намоям. *Аҳмади Дониш*

**ИҚЛИД** *а.* اقلید *шакли арабишудаи* **калид.**

Зи Иқлидус иқлидаш омад ба даст,
Тилисмоти ганҷи «Маҷастӣ» шикаст. (1) *Ҷомӣ*

**ИҚЛИМ** *ю.* اقلیم кишвар, мамлакат, вилоят; минтақае аз кураи замин; аз рӯи тақсимоти ҷуғрофиёни қадим ҳафтьяки рубъи маскун, ки аз ҷиҳати обу ҳаво аз минтақаҳои дигар фарқ дорад.

Даррасиданд то ба иқлиме,
Ки аз ӯ буд мулкашон ниме. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ва замин мунҳасир ба панҷ иқлим аст, назар ба тақсими фарангиён. *Аҳмади Дониш*

◇ **иқлими вуҷуд** *киноя аз* олами ҳастӣ.

Ҳофиз аз баҳри ту омад сӯи иқлими вуҷуд,
Қадаме неҳ ба видоаш, ки равон хоҳад шуд. *Ҳофиз*

**ИҚЛИМГИР** اقلیم گیر кишваргир, ҷаҳонгир.

Султони мамолики суханшиносӣ ҳаким Фирдавсии Тӯсӣ китоби «Шоҳнома»-и манзум ба исми подшоҳи иқлимгир Султон Маҳмуди ғозӣ... аз баҳри бекарон ба соҳили баён оварда. *«Фатҳнома»*

**ИҚЛИМГИРӢ** اقلیم گیری кишварситонӣ, ҷаҳонгирӣ, ҷаҳонкушоӣ.

Сикандар, шаҳаншоҳи иқлими роз,
Ба иқлимгирӣ чу шуд сарфароз... *Ҷомӣ*

**ИҚЛИМИЁ** *а.* اقلیمیا хилт ва резае, ки пас аз гудохтани зару сим дар таги зарф мемонад.

**ИҚНОЪ** *а.* اقناع қаноатманд намудан, қонеъ кардан, розӣ кардан, хурсанд гардондан, хушнуд кардан.

Мумориси саноати назар донад, ки ин низ иқноъ аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИҚОБ** *а.* عقاب азоб, шиканҷа, озор; уқубат; сазои гуноҳи касеро додан, муҷозот.

Сутури ман ба чунин шаб ҳамесипард раҳе,
Раҳе хушу сабукоҳангу бебалову иқоб. *Муиззӣ*

Ҳалолро ҳисоб лозим асту ҳаромро иқоб. *Ҷомӣ*

**ИҚОЛ** *а.* عقال ресмоне, ки бо он пои шутурро мебанданд; банд, побанд.

Бархостам ва иқоли шутур баркушодам. *Авфӣ*

Дилам ҳикояти занҷири зулфи ту бишунид,
Иқоли ақл бияфканд алҷунуни фунун. *Заҳири Форьёбӣ*

**ИҚОЛА||ИҚОЛАТ** *а.* اقاله||اقالت барҳам задани муомила, фасх ва вайрон кардани савдо ва баъй.

Моро дигар муомила бо ҳеҷ кас намонд,
Байъе, ки бо ҳузури ту кардам, иқолат аст. *Саъдӣ*

Ҳасан кӯшкҳо ва манзараҳо дид, пурсид, ки ин аз они кист? Гуфтанд: Он касе, ки байъ иқолат кунад. *Аттор*

**ИҚОМА||ИҚОМАТ** *а.* اقامه||اقامت **1.** дар ҷое мондан, истиқомат кардан, манзил доштан.

Чун руқъа бихонд, аз иқомат пушаймон шуд ва бозгашт. *Авфӣ*

Хоки раҳи он ёри сафаркарда биёред,
То чашми ҷаҳонбин кунамаш ҷои иқомат. *Ҳофиз*

**иқомат кардан** (*ё* **намудан**) сукунат доштан, зиндагӣ кардан.

[Муғулҳо] муддати моҳе дар он марҳала иқомат намуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ҷое чу гирдбод иқомат намекунам,
Азбаски ҳаст хона ба реги равон маро. *Сайидо*

**2.** ба ҷо овардан, ба амал овардан, иҷро кардан.

Аз барои иқомати нуск ба ҳаҷ омада буд. *Авфӣ*

◇ **иқомаи байина** овардани далел, бо далел исбот кардан.

Он мазлум аз иқомаи байина оҷиз омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**иқомати панҷрӯза** *кинояи аз* умри гузаранда, муваққат будани умр.

Бад-ин панҷрӯза иқомат манозъ,
Ба андеша тадбири рафтан бисоз. *Саъдӣ*

**иқомати хиём кардан** хайма задан; **иқомати шуҳуд овардан** дар коре шоҳидҳо тайёр карда овардан.

**ИҚОМАТКАДА** اقامت‌کده ҷои истиқомат, маскан, истиқоматгоҳ, бошишгоҳ.

**ИҚОН** *а.* ایقان бовар кунондан; яқин ҳосил кардан; бовар, яқин.

То яқин гардад маро иқони ту
В-эътиқоди хуби бо бурҳони ту... *Румӣ*

Агар... бе иқон ва таяққун сабот кунам, ҳамчун он ҷоду бошам. *«Калила ва Димна»*

**ИҚОР** *а.* عقار обу замин, мулк, молу мулк, мулки ғайри манқул.

Охираш пурсид аз ҷору иқор,
Қ-ин зироатро кӣ овард обшор? *Румӣ*

Баъзе аз хомтамаон... амлоку иқори маврусии худро ҳам маҷҷонан дода наҷот металабид, муяссар намешуд. *Аҳмади Дониш*

**ИҚОЪ** *а.* ایقاع **1.** ба ҳам андохтан, ба ҳам задан; **2.** *мус.* ҳамоҳангӣ, якнавохтӣ, якнасақӣ дар оҳанг.

Шиққи аввалро илми таълиф хонанд ва сониро илми иқоъ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**3.** воқеъ кардан, ба вуқӯъ овардан.

Султон Маҳмуд аз қабули ин маънӣ имтиноъ намуд, бинобар ин дар боби иқои сулҳ таваққуф воқеъ шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИҚРОР** *а.* اقرار эътироф кардан, дуруст ва рост шуморидан, бо гуфтори ошкор собит кардан чизеро барои худ ё барои дигарон.

Теғи ту гуфт: Ман бибурам бехи душманон.
Иқрор кард ақл, ки ин кор кори ӯст. *Убайди Зоконӣ*

Пардаи зулф агар аз рухи худ бардорад,
Қофири буткада иқрор намудан гирад. *Ибни Ямин*

**иқрори шикаста** эътирофи нопойдор, иқрори нодуруст.

Диле дорам чу иқрори шикаста
Дурусташ кун ба гуфтори шикаста. *Ваҳид*

**иқрор будан** *ба касе, чизе* касе ё чизеро эътироф кардан.

Шамсиддин-махдум аз роҳи ғуруре ки дошт, ба касе иқрор набуд. *Садри Зиё*

**иқрор овардан** эътироф кардан, қоил шудан.

Хуш он вақту хуш он соат, ки он зулфи гиреҳбандаш
Бидуздидӣ чунон дилҳо, ки хасм иқрор меоварӣ. *Ҳофиз*

**ИҚТИБОС** *а.* اقتباس **1.** *адш.* барои далел матлаберо аз Қуръон ё ҳадис гирифта, дар гуфтор ва матни худ дохил кардан бе ишорат ба сарчашма.

Он ду рухро ҷомеи оёти зебоӣ шинос,
Хубрӯён карда з-он ҷо ояти ҳусн иқтибос. *Ҷомӣ*

**2.** гирифтани дониш аз касе ё китобе; фоидаманд шудан аз касе ё чизе, касб кардан, ҳосил намудан чизеро аз касе ё чизе.

Аз фавоиди улуми вай иқтибос намоянд. *Авфӣ*

Қай ба ҳар чашме назарбозон тамошояш кунанд,
Ҳам магар нур иқтибос аз рӯи зебояш кунанд?! *Соиб*

**ИҚТИДО** *а.* اقتدا **1.** пайравӣ кардан, тақлид кардан, дар коре тобеи касе шудан; пайравӣ, тақлид.

Агар бунафша ба зулфи ту иқтидо кунаде,
Ҳазор гуна дар ӯ банду чину тоб астӣ. *Адиб Собир*

Некбахт он тавонад буд, ки тақаббул ва иқтидо ба хирадмандон ва муқбилон воҷиб бинад. *«Калила ва Димна»*

**2.** *д.* пайравӣ ба имом дар вақти намоз.

Шуд рӯи дӯст қиблаи мо, ку имоми шаҳр,
То дар намози хеш ба мо иқтидо кунад. *Ҷомӣ*

**ИҚТИДОР** *а.* اقتدار қувват ёфтан, қудрат доштан; қудрат, тавоноӣ.

Султон Маҳмуд зимоми салтанат ба кафи иқтидор овард. *«Таърихи Фаришта»*

Қордоронаш бо вуҷуди иқтидор ва эътибор аз вай [амир] озурдахотир ва безор хоҳанд гашт. *Садри Зиё*

**ИҚТИЗО** *а.* اقتضا талаб кардан, дархост кардан, хоҳиш кардан, тақозо кардан; дархост ва талаб.

Неши ақраб на аз паи кин аст,
Иқтизои табиаташ ин аст. *Саъдӣ*

**иқтизо** (-и *чизе*) **доштан** талаб кардан ва тақозо намудан чизеро.

То баҳор иқтизои шӯхӣ дошт,
Айш меҷиду орзу мекошт. *Бедил*

**иқтизо** (-и *чизе*) **кардан** (*ё* **фармудан**) дархост кардан, талаб кардан.

Пас ҳикмати болиғаи ҷаҳондор... ин иқтизо кард, ки ҷаҳон гоҳе ободи бувад. *Аҳмади Дониш*

Иқтизои он фармуд, ки аз он китоби гиромӣ интихобе латиф баргирифта ояд. *«Нигори дониш»*

**ИҚТИНО** *а.* اقتنا фароҳам овардан, ба даст даровардан, захира кардан.

Дар иқтинои макорим ба падари худ иқтидо кард. *Авфӣ*

Ҷамоате... ба уқул ва тааммули бисёр дар улум ва маориф ва иқтинои фазоил хавз менамоянд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ИҚТИНОС** *а.* اقتناص **1.** шикор кардан; **2.** *маҷ.* асир кардан; асорат, асирӣ.

Қай диҳад зиндоние дар иқтинос
Марди зиндонии дигарро халос. *Румӣ*

**ИҚТИРОБ** *а.* اقتراب наздик омадан, ба ҳамдигар наздик шудан; наздикӣ.

Ахтари фарзонагиро бо дилаш ҳаст иқтирон,
Лашкари озодагиро бо кафаш ҳаст иқтироб. *Муиззӣ*

Эй Аёзи гашта фонӣ з-иқтироб
Ҳамчу ахтар дар шуои офтоб. *Румӣ*

**ИҚТИРОЗ** *а.* اقتراض қарз гирифтан аз касе, амонат гирифтан чизеро.

Пас мар-падид кардани натиҷа, овардани вайро ду тартиб аст: якеро иқтироз гӯянд ва якеро халаф. *Ибни Сино*

**ИҚТИРОН** *а.* اقتران **1.** қарин шудан, дӯст шудан, ёр шудан, ёру ҳамдам шудан; наздикӣ, пайвастагӣ.

Бо оташат мувозана, бо хокат иртифоъ,
Бо ахтарат муқобала, бо обат иқтирон. *Манучеҳрӣ*

Намедонам, ки тавбаи ман ба иззи иҷобат иқтирон меёбад ё на. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *нуҷ.* наздик шудани ду ё якчанд сайёра ба ҳамдигар.

Гар афғанӣ ба ҳайати маҷмӯияш назар,
Гӯӣ ҳилолу бадр ба ҳам карда иқтирон. *Восифӣ*

**ИҚТИРОҲ** *а.* اقتراح хостан, талаб кардан; тақозо кардан; талаб, тақозо.

Наъраи муъзин, ки «ҳайя алалфалоҳ»,
Он фалоҳ, он зорӣ асту иқтироҳ. *Румӣ*

**ИҚТИРОҲОТ** *а.* اقتراحات *ҷ.* **иқтироҳ.**

Элчиёни қарохитой... зиёда аз ҳоли муқаррар иқтироҳот ва мултамасот менамуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ИҚТИСОР** *а.* اقتصار **1.** кӯтоҳ кардан, кам кардан, кӯтоҳтар кардан; кӯтоҳӣ, ихтисор.

Гар иқтисор кард раҳӣ дар санои ту,
Ҳаст андар иқтисор варо эътизорҳо. *Ломеӣ*

**2.** *маҷ.* қаноат кардан ба чизе, кифоя донистан, иктифо кардан.

Ба муқтазои замон иқтисор кун, Саъдӣ,
Ки он чи ғояти ҷаҳди ту буд, кӯшидӣ. *Саъдӣ*

Гаҳе ба бӯсае аз лаъли ӯ шавад қонеъ,
Гаҳе ба нуктае аз лаълаш иқтисор кунад. *Убайди Зоконӣ*

**ИҚТИФО** *а.* اقتفا аз қафои касе рафтан, пайравӣ кардан; пайравӣ.

Ноқилон... дар... иқтифои осор... ба навъи дигар майл мекунанд. *«Оини нигориш»*

**ИҚТИҲОМ** *а.* اقتحام андеша накарда, кӯр-кӯрона ба кори пурмашаққат даромадан, худро ба машаққат андохтан.

[Меҳмон] зоҳидро гуфт: Ин буд мояи иқтиҳоми муш. *«Калила ва Димна»*

Наҷдат вусуқи нафс аст ба саботи худ, то дар вақти иқтиҳоми ахтор ва ҳавоил ҷазаъ ба худ роҳ надиҳад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ИҚТОЪ** *а.* اقطاع **1.** буридан, қитъа-қитъа кардан, заминро қитъа-қитъа тақсим кардан; **2.** *таър.* замин, деҳ ё мулке, ки подшоҳони қадим ба вобастагони худ инъом мекарданд.

Ва фароҳури мартаба ба ҳар як иқтое муқаррар намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**иқтоъ хӯрдан** аз даромади иқтоъ рӯз гузарондан.

Гирифтам, ки худ хидмате кардаӣ,
На пайваста иқтои ӯ хӯрдаӣ. *Саъдӣ*

**ИҚТОЪДОР** اقطاع دار касе, ки соҳиби иқтоъ аст; *ниг.* **иқтоъ 2.**

**ИҲОБ** *а.* اهاب пӯсти дабоғатнашуда, пӯсти ош доданашуда.

Чун сараш бибрид, шуд сӯи қас(с)об,
То иҳобаш барканад дар дам шитоб. *Румӣ*

**ИҲОМ** *а.* ایهام **1.** дар шакку гумон андохтан; **2.** *адш.* овардани калимае, ки ду маъно дорад — яке маънои дур ва дигаре наздик, чунончи, дар мисоли зерин, ки хонанда аз калимаи **он** дар назари аввал маънои ишоратҷонишинро мефаҳмад, вале мақсади шоир маънои дигари ин калима аст, ки ситорагармӣ ва ҷозибаи ҳусн мебошад:

Он ки мегӯянд он беҳтар зи ҳусн,
Ёри ман ин дораду он низ ҳам. *Ҳофиз*

**ИҲОНАТ** *а.* اهانت ҳақиру хор пиндоштан, хор кардан; паст кардан; ҳақорат, таҳқир.

Ҳар чӣ бинӣ зи дӯстон, карам аст,
Гар иҳонат кунанду гар эъзоз. *Саъдӣ*

Вуруди заъфу ихтилол ба ҳоли шахс аз иҳонату таҳқир набувад. *Аҳмади Дониш*

**ИҲОТА||ИҲОТАТ** *а.* احاطه||احاطت муҳосира, давродаври чизеро гирифтан, гирди чизеро гирифтан.

Чу доғи лола ба ҳар ҷонибе, ки мегузарам,
Маро иҳота намудаст оташинрӯе. *Соиб*

**ИҶБОР** *а.* اجبار маҷбур кардан; ҷабру зулм кардан; ҷабру зӯр.

Ҳар кӣ дар феъли худ бувад мухтор,
Феъли ӯ дур бошад аз иҷбор. *Ҷомӣ*

**ИҶЛОЛ** *а.* اجلال бузург доштан, бузургқадр гардонидан; иззат кардан, эҳтиром кардан.

Чун Абӯалӣ ба Бухоро расид, дар тааҳҳуду тафаққуд ва иҷлолу эҳроми қадри ӯ мубoлиғат рафт. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

Меҳиромад зи саропардаи иҷлоли бутун,
То занад ҷилвакунон хайма ба саҳрои зуҳур. *Ҷомӣ*

**ИҶЛОС** *а.* اجلاس нишондан; баҳам нишастан, анҷуман кардан, гуфтугӯ кардан, маҷлис кардан.

Султон ба сабаби ҳабси Баҳодуршоҳ ва иҷлоси Аҳмадшоҳ аз Миёманҷу саргарон буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ИҶМОЛ** *а.* اجمال хулоса баровардан, ихтисор кардан, хулоса кардан, кӯтоҳ кардан; *муқобили* **тафсил** 2.

Эй дафтари ҳусни туро феҳрист хатту холҳо,
Тафсилҳо пинҳон шуда дар пардаи иҷмолҳо. *Соиб*

**ба тариқи иҷмол** ба таври хулоса.

Нахуст дар таворих шурӯъ кунем ва ба тариқи иҷмол бигӯем. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ИҶМОЪ** *а.* اجماع **1.** гирд овардан, ҷамъ кардан.

Мабош мурдаи таҳсили ҷоҳу молу матоъ,
Ҳавосро мутафарриқ макун ба ин иҷмоъ. *Бедил*

**2.** гирд омадан, ҷамъ омадан, иттифоқ кардани ҷамоат ба коре.

Халоиқро чу некӯхоҳ гардад,
Ба иҷмои халоиқ шоҳ гардад. *Низомӣ*

[Бумон гуфтанд]: То ҳар синфе аз аснофи мурғон муттафиқул-калима пашаванд, иҷмоъ ҳосил наёяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИҶОБ** *а.* ایجاب *ниг.* **эҷоб.**

**ИҶОБАТ** *а.* اجابت **1.** қабул кардан, пазируфтан.

Иҷобат кард Хисрав, гуфт: Бархез,
Ту мерав, к-омадам ман аз қафо низ. *Низомӣ*

**2.** ҷавоб додан, посух додан.

Набишта буд, ки... бандаро имкони иҷобат муяссар нашавад. *Саъдӣ*

**ИҶОЗА||ИҶОЗАТ** *а.* اجازه||اجازت рухсат, изн.

Намедиҳанд иҷозат маро ба сайру сафар
Насими боди Мусаллову оби Рукнобод. *Ҳофиз*

Бидуни иҷозат аз падар он ягонаи давронро ба қатори мирзоёни худ таъин намуд. *Садри Зиё*

**ИҶОЛА||ИҶОЛАТ** *а.* عجاله||عجالت коре, ки бо аҷала ва шитоб карда мешавад, шитобкорӣ.

**ИҶОРА||ИҶОРАТ** *а.* اجاره||اجارت ба музд додани хона ва ғ.; **иҷораи муаҷҷала** а) кироя кардан бо пардохти пешакии пули он; б) кироя кардан бо пардохти ҳаққи он бо мӯҳлат; **иҷора додан** мулкеро ба кироя додан; **иҷора кардан** мулкеро ба кироя гирифтан.

Ҳуҷраст дилам ҳаққо, ишқи ту чу мустаъҷир,
Ин ҳуҷра ба як бӯса то ҳашр иҷорат кун. *Муиззӣ*

**ИҶРО** I *а.* اجرا **1.** ҷорӣ кардан, равон кардан, ба ҷараён андохтан.

Истихроҷи обҳо ва иҷрои чашмаҳо ҳам ӯ фармуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *маҷ.* ба амал овардан, ба ҷо овардан.

Бояд ки низоми аҳли дувал дар ин давлат иҷро бошад. *Аҳмади Дониш*

**ИҶРО** II اجرى *ниг.* **уҷро.**

**ИҶТИБО** *а.* اجتبا баргузидан, интихоб кардан; гирифтан; интихоб.

Хоби ом аст ину худ хоби хавос,
Бошад асли иҷтибову ихтисос. *Румӣ*

Шер... ҳар соат дар истифоъ ва иҷтибои вай меафзояд. *«Калила ва Димна»*

**ИҶТИЗОБ** *а.* اجتذاب ҷазб кардан, ба тарафи худ кашидан, ба худ кашидан.

Меъдаи хар каҳ кашад дар иҷтизоб,
Меъдаи одам ҷазуби гандум, об. *Румӣ*

**ИҶТИЛОБ** *а.* اجتلاب кашидан, кашидан аз ҷое ба ҷое, кашонидан, кӯчонидан.

Эй мусофир, дил манеҳ бар манзиле,
Ки шавӣ хаста ба вақти иҷтилоб. *Шамси Табрезӣ*

**ИҶТИМОЪ** *а.* اجتماع ҷамъ шудан, гирд ва фароҳам омадан.

Ёд дорӣ он айёмро, ки бо ҳам иҷтимоъ доштем? *Авфӣ*

Миёни шоху шукуфа хуш иҷтимое буд,
Ки санги тафриқа андохт дар миён жола. *Ҷомӣ*

**ИҶТИНО** *а.* اجتنا чидан, мева чидан аз дарахт.

Ҳар кас бехи хушк кошт, ба иҷтинои самараташ баҳраманд нагашт. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ИҶТИНОБ** *а.* اجتناب парҳез кардан, канорагирӣ кардан, дурӣ гузидан аз чизе ё коре.

Аз он ҷиҳат мардум эҳтироз ва иҷтиноб аз мусоҳабати ӯ менамуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хорбун пиндошт: Эҳтирози вай [шутур] аз захми синони ӯст ва иҷтиноби вай аз тезии дандони ӯ. *Ҷомӣ*

**иҷтиноб варзидан (ё фармудан)** дурӣ гузидан, парҳез кардан, канорагирӣ кардан аз чизе ё коре.

Лаб ба хуни касон намеолуд
В-аз бадӣ иҷтиноб мефармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ИҶТИҲОД** *а.* اجتهاد **1.** кӯшиш кардан, ҷидду ҷаҳд кардан, сахт кӯшидан; кӯшиш, саъй, ҷаҳд, ҷидду ҷаҳд.

Умеди халос ба иҷтиҳоди мо медорад. *Авфӣ*

Як inoят беҳ зи сад гун иҷтиҳод,
Ҷаҳдро хавф аст аз сад гун фасод. *Румӣ*

**иҷтиҳод овардан** ҷидду ҷаҳд кардан, кӯшиш намудан.

Инҳо дар ин қазия иҷтиҳоди балеғ оварда, он тадбирро ба камол ёфтанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *д.* дарк кардан, даръёфтани масъалаҳои шаръӣ бо муқоиса аз Қуръон, ҳадис ва ривоятҳо; расидан ба дараҷаи донишмандӣ дар илми фиқҳ, муҷтаҳид шудан.

Бояд... иҷтиҳоди ӯ дар илм шоеъ бошад. *«Калила ва Димна»*

**ИҶҲОФ** *а.* اجحاف зиёдаравӣ кардан, аз ҳадди эътидол гузаштан; ситам кардан, зулм кардан; зулм, зӯрӣ, ситам.

Фармон дод, то уммол ва асҳоби ашғол тариқи инсоф маслук дошта ва даст аз ҷавру иҷҳоф кашида... *«Равзат-ус-сафо»*

# К

**К** харфи дувоздаҳӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ک; *ниг.* **коф.**

**К,** ک *шакли кӯтоҳшудаи пайвандаки* **ки.**

Соқӣ, гузин бодаву май хӯр ба бонги зер,
Қ-аз кишт сор ноладу аз боғ андалеб. *Рӯдакӣ*
Кунун к-омадӣ, кори мардон бубин,
На гоҳи фиреб асту рӯзи камин. *Фирдавсӣ*
Ҷонам он рӯз рафт, к-ам рухат омад ба пеш,
Ё раб, ин рӯз беш пеш наёяд маро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚААН** *а.* کان : **каан лам якун** мисли ин, ки ҳеҷ набудааст; **каан лам якун ангоштан** (*ё* **пиндоштан**) нобуда ҳисоб кардан; ба эътибор нагирифтан.

Фармони маро каан лам якун ангоштай.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАБ||КАП** کب||کپ даҳон, даруни даҳон.

Кунад дуои шаҳи комрон Абӯисҳоқ,
Дили халоиқ дар синаву забон дар каб.
*Шамси Фахрӣ*

**ҚАБА||КУБА||КУББА** کبه шох, каду ё шишаи ҳаҷомат (хунгирӣ).

Қабаи ҳаҷҷомон пӯстро ба андаруни хештан кашад. *Ибни Сино*

**КАБАЛ** کبل *ниг.* **кавал.**

**ҚАБАР||КАВАР** کبر||کور як навъ растании хӯрдании туршмаза, каперсник.

Ҳар ҳавиҷе бошадаш карде дигар,
Дар миёни боғ аз сиру кабар. *Румӣ*

**КАБАСТ** کبست **1.** растании кадумонанди талх, ки онро ҳанзал низ мегӯянд; **2.** *маҷ.* талх.

Чаро кишт бояд дарахте ба даст,
Ки бораш бувад заҳру баргаш кабаст? *Фирдавсӣ*
Рӯзи ман гашт аз фироқи ту шаб,
Нӯши ман шуд аз он даҳонт кабаст. *Урмуздӣ*

**КАБАСТА** کبسته *ниг.* **кабаст.**

Бо ин ҳама латофату ширинии сухан
Бо ман ба гоҳи таъна задан чун кабастай. *Низорӣ*

**ҚАБАСТУ** کبستو *ниг.* **кабаст** 1.

Ба боғи орзӯи душманонат
Саросар меваҳо бодо кабасту. *Шамси Фахрӣ*

**КАББОДА** کباده *ниг.* **каб(б)ода.**

**ҚАБД** I||**КАБИД** *а.* کبد ҷигар.

Чун мизоҷи кабид табоҳ шавад,
Барас орад чу хун сиёҳ шавад. *Саноӣ*

**ҚАБД** II||**КАБДО** کبد||کبدا елим, ширеш; моддае, ки бо он кафшер мекунанд.

Аз он ки мадҳи ту гӯям, дуруст гӯяму рост,
Маро ба кор наёяд сирешиму кабдо. *Дақиқӣ*

**КАБИД** *а.* کبد *ниг.* **кабд** I.

**ҚАБИР** *а.* کبیر бузург.

Рафт он дарвеш ҳамроҳи вазир,
Сӯи давлатхонаи шоҳи кабир. *Румӣ*

**КАБИРА** I *а.* کبیره *муаннаси* **кабир.**

**КАБИРА** II *а.* کبیره гуноҳи калон.

**КАБИСА** *а.* کبیسه пуркардашуда; **соли кабиса** соли пурраи шамсӣ, ки 366 рӯз буда, дар чор сол як бор такрор мешавад ва дар он ба моҳи феврал як рӯз илова мегардад.

**ҚАБК** کبک паррандаи хушовоз, каклик.

Ҳӯриниҳо зи кабку тазарви сафед
Бисозид, омад диле пур умед. *Фирдавсӣ*

**кабки дарӣ** а) як навъ кабки зебои хушхиром, ки дар кӯҳу дара зиндагӣ мекунад.

Лашкари Чин дар баҳор хайма ба ҳомун зада,
Қабки дарӣ соқи пой дар қадаҳи хун зада.
*Манучеҳрӣ*
Дар шиша кашад акси ҷамоли ту париро,
Рафтори ту овора кунад кабки дариро. *Сайидо*

б) яке аз мақомҳои мусиқӣ.

Чу кардӣ ғунчаи кабки дарӣ тез,
Бибурдӣ ғунчаи кабки диловез. *Низомӣ*

◇ **кабки раққос** *киноя аз* аспи шӯх ва бозингар.

Ҷаҳондор дар мавкиби хоси хеш,
Хироманда бар кабки раққоси хеш. *Низомӣ*

**кабки хиромон** *киноя аз* маҳбубаи хушрафтор.

Он ғулом бозвор ба тамаи он кабки хиромон дар риёзи ҷамолаш камари гумроҳӣ баста.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**кабк шикастан** *киноя аз* пай гум кардан.

Туро ин кабк бишкастан чӣ суд аст,
Ки бози ишқ кабкатро рабудаст. *Низомӣ*

**кабк аст, сарашро зери барф мекунад** *зарб.* дар ғафлат мондааст.

**ҚАБКАНҶИР** کبکنجیر паррандаи кабкмонанд, дурроҷ.

Ҳар кӣ ба подшоҳи ғаддор ва волии маккор мубтало гардад, бад-ӯ он расад, ки ба кабканҷир расид.
*«Калила ва Димна»*

**ҚАБКРАФТОР** کبکرفتار *ниг.* **кабкхиром.**

Қабкрафторо, яке бихрому по бар лола сой,
Бе ҳино кун лаъл пои лоласои хешро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАБКХИРОМ** کبکخرام хушрафтор, касе, ки роҳ рафтани зебо дорад.

Сӯи мани ваҳшисифати ақлрамида
Оҳуравише, кабкхироме нафиристод. *Ҳофиз*

**ҚАБОБ** کباب **1.** гӯшти бирьён (махсусан дар оташ).

Ҷуз сурохию кабобам набувад ёру надим,
То ҳарифони дағоро ба ҷаҳон кам бинам. *Ҳофиз*

**кабоби шоҳӣ** кабобест, ки гӯштро тунук бурида дар танӯри тафсон монанди нон часпонда мепазанд; кабоби танӯрӣ; **2.** *маҷ.* аламкашида, азобдида, аз шиддати дард (махсусан дарди ишқ) сӯхта.

Гар дили ман кабоб шуд, ту биханд,
Қ-он намак шӯр нест, ширин аст! *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба дигарон манишину ба ҷони ман мазан оташ,
Маро масӯз, ки ман худ бар оташи ту кабобам. *Ҳилолӣ*

Дар сина диле ҳар он кӣ дорад,
Аз оташи ишқи ту кабоб аст. *Махфӣ*

**кабоби дили ошиқ** *киноя аз* озурдагӣ ва дардмандии дили ошиқ.

Нозуктар аз кабоби дили зори ошиқам,
Сӯзад зи дур шӯълаи ранги ҳино маро. *Мулҳам*

**кабоб кардан** а) сӯзондан, бирьён кардан; б) *маҷ.* дарду алам расондан (дар бораи ишқ).

Оташи Қомде кабобаш кард,
Шарми он дилшикаста обаш кард. *Бедил*

**ҚАБ(Б)ОДА** كباده камоне, ки тораш суст ва чиллааш оҳанист (барои машқи гӯштингирон).

Сахтӣ расад зи даҳр ба сустӣ фитодаро,
Занҷири оҳанин ба сар афтад кабодаро. *Туғро*

**ҚАБОИР** *а.* كباير *ҷ.* **кабира** II.

Иртикоби он аз ҷумлаи кабоири изом аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАБР** كبر навъе аз либоси ҷангии қадима; хафтон.

Яке кабр пӯшид Золи далер,
Ба ҷанг андаромад ба кирдори шер. *Фирдавсӣ*

**ҚАБТ** I كبت занбӯр; занбӯри асал.

Ҳамчунон кабте, ки дорад ангубин,
Чун бимонад достони ман бад-ин. *Рӯдакӣ*

Як ҷуволро бузург аз кабти сурх пур кардаид ва Абрӯйро дар он ҷувол карданд, то бимурд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАБТ** II *а.* كبت ҳалок кардан; шикаст додан; хорузор намудан (душманро).

**ҚАБУД** كبود **1.** нилӣ, осмонӣ, лоҷвардӣ (ранг).

То навбаҳор сабз бувад, осмон — кабуд,
То лола соя ҷӯяд, нилуфар офтоб... *Анварӣ*

**2.** хокистарӣ, хокистарранг.

Хари ман кабуд аст, варна фидои сарат мекардам. *Садри Зиё*

◇ **кабуд дан** *киноя аз* осмон.

Дар ҷоми мулки ӯ нафитад ҳеҷ тирагӣ,
Гар хишти зар фитад зи сари ин кабуд дан. *Бадри Чочӣ*

**кабуд пушт** (ё **ташт, харос, ҳисор**) *киноя аз* осмон; **чархи кабуд** *киноя аз* осмон.

**ҚАБУДАР** كبودر кирми хурди обӣ, ки моҳӣ онро мехӯрад.

Моҳӣ дидӣ куҷо кабудар гирад?
Теғат моҳист, душманонт кабудар. *Рӯдакӣ*

**ҚАБУДБАР** كبودبر **1.** меваи хом; **2.** *маҷ.* одами камтаҷриба, одами хом.

Марди ошиқ кабудбар бошад,
Мурғи давлат буридапар бошад. *Саноӣ*

**ҚАБУДӢ** كبودی нилгунӣ; **кабудӣ гирифтан** кабуд шудан, кабудранг шудан.

Чу гулноргун кисвати офтоб
Қабудӣ гирифт аз хуми нили ноб... *Низомӣ*

◇ **кабудӣ задан** *холи* сунъӣ кӯбидан, хол шинондан.

**ҚАБШ** *а.* كبش гӯсфанди нар, қӯчқор.

Иброҳим назар карда кабше дид, ки аз ҷониби кӯҳ меояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАБӮТАР** كبوتر паррандаест зебо, дорои хелҳои гуногун, ки ба инсон зуд ром мешавад, кафтар.

Рост ҳамчун кабӯтарони сафед,
Роҳ гумкардагон зи ҳайбати боз. *Огоҳӣ*

◇ **кабӯтари дубома** а) кабӯтаре, ки ошьёнаи муайян надорад; б) *киноя аз* одами беқарор, одами беирода; булҳавас.

Ҷое намеравам зи дару боми ин ҳарам,
Не з-он кабӯтарони дуранги дубомаам.*

**кабӯтари ҳарам** кабӯтаре, ки шикори он манъ аст.

**ҚАБӮТАРХОНА** كبوترخانه хонаи кабӯтарон, ошьёнаи кафтарон.

Малик Шамсулмулк... андар вай кохе ва кабӯтархонае сохт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАБҶА** كبجه **1.** хари думбурида.

Надонӣ, эй бааҷл, андар хари кабҷа ба нодонӣ,
Қи бо наршер барнояд сутурван гови тархонӣ. *Ғазоирӣ*

**2.** ҳар ҳайвоне, ки зери даҳонаш варам карда бошад.

**ҚАВАЛ** كول пӯстини пӯсти гӯсфандӣ.

Маяфкан кавал, гарчи ор оядат,
Қи ҳангоми сармо ба кор оядат. *Низомӣ*

**ҚАВАНДА** كونده тӯрбаи аз хас бофташуда барои кашондани хасу хошок.

Монанди касе, ки рӯзи борон
Боронӣ пӯшад аз каванда... *Лабибӣ*

**ҚАВАР** كور *ниг.* **кабар.**

**ҚАВДАН** كودن **1.** аспи боркаши сустрафтор, ки ба саворӣ ба кор намеравад; **2.** аспи пир, аспи аз қувва монда; **3.** *маҷ.* одами кундфаҳм; аблаҳ, аҳмақ.

Дарнагирад суҳбати Урфӣ ба шайхи савмаа,
К-ӯ ба зирак душмани Урфӣ ба кавдан душман аст. *Урфӣ*

**ҚАВИР** كوير **1.** замини шӯразори беобу алаф.

На аз гармо шикӯҳад, на зи сармо,
На аз регу кавиру кӯҳу дарьё. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** шери жаён.

**ҚАВКАБ** *а.* كوكب **1.** ситора, сайёра.

Гарчи ҳама кавкаби батоб аст,
Афрӯхтагӣ дар офтоб аст. *Низомӣ*

Рӯзу шаб саргашта медорад маро даври фалак,
Қас намедонад, ки дар толеъ чӣ кавкаб доштам? *Мушфиқӣ*

**кавкаби сайёр** ситораи ҳаракаткунанда, сайёра.

Қуббаи боргоҳи айвонаш
Бартар аз ҳафт кавкаби сайёр. *Убайди Зоконӣ*

2. *маҷ.* ашк.

Резам зи мижа к а в к а б бе моҳи рухат шабҳо,
Торик шабе дорам бо ин ҳама кавкабҳо.*

**КАВКАБА** *а.* كوكبه 1. чӯбе, ки ба нугаш қуббаи сайқалдор шинонда шудааст ва пешопеши подшоҳон мебурдаанд.

Будат аз оғоз олӣ мартаба,
Бар фарози чарх будат кавкаба. *Ҷомӣ*

Об чун аз ҳубоб дабдаба сохт,
Гули раъно зи ғунча кавкаба сохт. *Мушфиқӣ*

2. ҷамоат, гурӯҳи одамон; аҳли рикоб, дастаи саворони ҳамроҳи подшоҳ ё одами бузург, эскорт.

Баъд аз муддате амирзода ба тамошо савор шуда, бо кавкабаи худ меронд. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

Вакте дар шаҳри Кирмон бар дари мадрасаи Туркон будам, бузурге бо кавкабаи муҷаллал бигузашт. «*Ҳористон*»

3. *маҷ.* ҳашамат, ҷоҳу ҷалол, дабдаба.

Ба сити кавкаба гирӣ вилоят аз хоқон,
Ба зарби теғ ситонӣ хироҷ аз фағфур. *Восифӣ*

**КАВКАБАДОР** كوكبه‌دار боҳашамат, мӯҳташам.

Чу он кавкаб аз бурҷи худ шуд равон,
Туӣ кавкабадори он хисравон. *Низомӣ*

**КАВКАБШИНОС** كوكب‌شناس ситорашинос, мунаҷҷим.

Дардмандони муҳаббатро нишони дигар аст,
Кавкаби кавкабшиносонро макони дигар аст. *Махфӣ*

**КАВН** *а.* كون 1. вуҷуд, мавҷудият, ҳастӣ, зиндагӣ.

Аҷаб мадор, ки андар сарои олами кавн
Гаҳе нишеб фитад кору гаҳ фароз афтад. *Анварӣ*

2. олам, дунъё; **ду кавн** *д.* ду дунъё: ин дунъё ва охират.

Ман, ки сар дарнаёварам ба ду кавн,
Гарданам зери бори миннати ӯст. *Ҳофиз*

Ғам аз ду кавн раҳо карда мурғи ҷони маро,
Хабар кунед аз ин қисса дӯстони маро. *Сайидо*

**кавну макон** мавҷудот, олами ҳастӣ; олам, ҷаҳон.

Савдо, хамӯш бош, ки он оҳи синасӯз
Якбора ҷумла кавну маконро занад ба ҳам! *Савдо*

**кавну фасод** зиндагӣ ва нестшавӣ, ҳастӣ ва табоҳшавӣ; **(ин) боғи кавну фасод** *кинояаз* дунъё, олам.

Ниҳолаш дар ин боғи кавну фасод
Шукуфа бароварду бар низ дод. *Ҷомӣ*

**КАВНАЙН** *а.* كونين *шакли дугонаи* **кавн** *д.* ду дунъё: ин дунъё ва охират.

Дар лафзи туст маънии кавнайн мундариҷ,
Баҳри чӣ ба ҳақиқати худ пай намебарӣ? *Бедил*

**КАВОИБ** *а.* كواعب *ҷ.* **коиб**; ◇ **кавоиби анҷум** *нуҷ.* Дубби акбар, Ҳафтдодарони калон.

**КАВОКИБ** *а.* كواكب *ҷ.* **кавкаб** 1.

Фалакро бин, кавокиб дар миёна,
Зи хирманҳош як ғирбол дона. *Ҷомӣ*

**ҚАВОР||ҚАВОРА** كوار||كواره 1. сабади калон барои кашондани мева, каҷова; *муқ.* **гавора.**

Нагӯям, ки хок овар андар кавор. *Асадӣ*

2. хонаи занбӯр.

Он рухи пур нишони обила бин,
Гар надидӣ каворан занбӯр.*

**КАВСАР** *а.* كوثر 1. бисьёр, фаровон, анбӯҳ; 2. *д.* номи чашма ё дарьёи афсонавӣ дар биҳишт.

Биҳишти адн агар хоҳӣ, биё бо мо ба майхона,
Ки аз пои хумат яксар ба ҳавзи Қавсар андозем. *Ҳофиз*

Пеши лаълаш кай даҳан бо Кавсар олояд маро
То бувад он сарви тубо, хуш намеояд маро. *Фонӣ*

**КАВСАРА** كوثره кафши каҷнӯг.

Бо либоси қаландарӣ, яъне торики дунъё — кулоҳу ҷандаву мутбах ва кавсара бар по ба ҳар ҷо, ки ворид шудӣ, гули сари сабади фузалову зурафо буд. *Садри Зиё*

**КАД** I كد хона; деҳ.

Аторуд зи вай ҷуз ато кад накард,
Ба рӯяш суоли ато рад накард. *Ҷомӣ*

**КАД** II||**КАДД** *а.* كد 1. ҷидду ҷаҳд, кӯшиш; 2. ранҷу сахтӣ кашидан дар коре; меҳнати сахт; ◇ **кадди ямин** дастранҷ, меҳнат.

Гоҳ аз касб шудӣ нафспараст,
Гаштӣ аз кадди ямин обиладаст. *Ҷомӣ*

Садаф ба кадди ямин ризқи хеш мегирад,
Абас ба ҷуд ситоиш кунанд найсонро. *Соиб*

**КАДА** كده хона, маҳал, маскан.

Бад-ин бенишон роғу кӯҳи баланд
Када сохтанд аз ниҳеби газанд. *Фирдавсӣ*

**КАДАР** I كدر растании хушбӯи давоӣ, ки онро кодӣ ҳам мегӯянд.

Баъси ту шиҳобест, ки дар коми шаётин
Бо ҳирқаташ оташ чу шароби кадар аст. *Анварӣ*

**КАДАР** II *а.* كدر 1. тирагӣ, хирагӣ; 2. ғам, андӯҳ, ғусса.

Хатти рӯи ёр шуд дар мулки ҷонам рахнагар,
Аз сари таъмирам, эй Хизри мурувват, дар кадар. *Сайидо*

**КАДБОНУ** كدبانو 1. соҳибхоназан, бонуи хона, хоним.

Чун рӯзе чанд баромад, ин ғулом кадбонуро гуфт:
Хоҷа туро дӯст намедорад ва зане дигар хоҳад хост. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

Ба вақти иштиҳо таъхири кадбону намезебад,
Магар тушбераро кар гашт гӯш аз ҷӯши фарьёдам? *Савдо*

2. зане, ки маъмури пухтупаз аст, сардори занони ошпаз.

Баковулон дар хориҷ, кадбонуён дар ҳарам саргарми пухтупаз буданд. *Садри Зиё*

**КАДБОНУӢ** كدبانوئی хонадорӣ; **кадбонуӣ кардан** ба корҳои хона назорат кардан.

Намуда бар канизони сароӣ,
Гаҳе кадбонуӣ, гаҳ кадхудоӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КАДВОДА** کدوادە буньёд, таҳкурсӣ.

Қадводаи ҳисорро ва бурҷҳои ӯ, ки аз хишти пухта буд, боз карданд ва ба рабази шаҳри Бухоро харҷ карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар аҳди ту устувор монда
Қадводаи умри сустпаймон. *Сайфи Исфарангӣ*

**КАДД** *а.* کد *ниг.* **кад** II.

**КАДЕВАР** کدیور 1. соҳиби хона, кадхудои хона.

Гардад када вайрон чу кадевар ду шавад.
*Масъуди Саъд*

2. деҳқон; боғбон.

Чун даромад он кадевар марди зафт,
Бел ҳишту досгола баргирифт. *Рӯдакӣ*

Ба деҳқони кадевар гуфт ангур:
Маро хуршед кард обистан аз дур. *Манучеҳрӣ*

**КАДИР** *а.* کدر тира, хира.

Чун гузор афтод дар он гулшанам,
Шуд кадири чашмаи ҷон равшанам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАДОМ** کدام *ҷонишини саволӣ* чӣ, кӣ.

**КАДОМИН** کدامین *ниг.* **кадом.**

**КАДУ** کدو 1. навъе аз растаниҳои полизӣ ва маҳсули он; 2. зарфи кадуӣ.

Ҷои ҳакимон маталаб, беҳунар,
З-он ки наёяд зи каду ҳованӣ. *Носири Хисрав*

**кадуи шино** кадуи дарунхолие, ки ба воситаи он шиновари меомӯзанд.

Чун ҳубоб аз талотуми сарҳо
Дошт дарьёи хун кадуи шино. *Бедил*

◇ **кадуи сар** *киноя аз* косахонаи сар.

Гар мӯҳтасибат бар кадуи бода занад санг,
Бишкан ту кадуи сари ӯ низ ба хиште. *Ҳофиз*

**КАДУДОНА** کدودانە 1. донаи каду, тухми каду; 2. *тиб.* кирме, ки дар рӯда пайдо мешавад; касалие, ки аз ин кирм ба вуҷуд меояд.

**КАДУНИМА** کدونیمە кӯза, кадуи шароб (зарфи шаробхӯрӣ).

Лаъли майро зи дурҷи хум баркаш,
Дар кадунима кун, ба пеши ман ор. *Рӯдакӣ*

**КАДУФТ** کدفت косаи сар, сар.

Ба ҷони дӯст, ки гар сад ҳазор сол барояд,
На мумкин аст, ки савдо бурун равад зи кадуфтам. *Низорӣ*

**КАДХУДО(Й)** کدخدا(ی) 1. соҳиби хонаву ҷой, калони хонавода, сардори оила.

Буд марде кадхудо, ӯро зане
Сахт таннозу палиду раҳзане. *Румӣ*

Ҳар гоҳ чанд бародар бошанд, ба ҷуз бародари бузург кадхудо намешавад. *«Таърихи Фаришта»*

2. *маҷ.* мард, шавҳар.

Дӯсте дӯстро ба меҳмон шуд,
Дӯст ҳозир набуд, пушаймон шуд.
Гуфт занро, ки кадхудоят ку?
Зан варо гуфт: Ғуфтанӣ баргу. *Саноӣ*

3. соҳиб ва арбоби деҳ, оқсаққол, деҳхудо; 4. раис, сардор; подшоҳ.

Қаюмарс шуд бар ҷаҳон кадхудой,
Нахустин ба кӯҳ-андарун сохт ҷой. *Фирдавсӣ*

Шамс худ кадхудои гардун аст,
Қодиру қоҳир аст, бе чун аст. *Саноӣ*

5. вазир.

Баҳоргоҳ буд ва амир (Абулмузаффари Чағонӣ) ба доғгоҳ... ва Амиди Асъад, ки кадхудои амир буд ба ҳазрат буд... *Низомии Арӯзӣ*

6. лоиқ, сазовор, муносиб, дархур.

Нест зоҳид кадхудои ихтилоти майкашон,
Духтари разро ба ҳар бедард бинмудан чаро?
*Саиди Ашраф*

**КАДХУДОЙ** کدخدائی 1. хонадоршавӣ, зандоршавӣ.

Шӯридадиле чунин ҳавоӣ
Тан дарнадиҳад ба кадхудоӣ. *Низомӣ*

Гуфто, ки зи кадхудоии ту
Бошад ғаразам раҳоии ту,
Бошад, ёбӣ ба кадхудоӣ
Аз Лайлию ишқи ӯ раҳоӣ. *Ҷомӣ*

2. раисӣ, сардорӣ, оқсаққолӣ.

...Қ-аз ин пас наёбӣ ту аз бахт баҳр,
Ба ман чун диҳӣ кадхудоии шаҳр? *Фирдавсӣ*

**КАДӮХ** کدوخ ҳаммом, гармоба.

Пешам омад бомдодон он нигорин аз кадӯх,
Бо ду рух аз бода лаълу бо ду чашм аз сеҳр шӯх.
*Рӯдакӣ*

**КАЁГИН** کیاگن 1. мухолиф, номуносиб; 2. дурушту ноҳамвор.

Саропой баъзею баъзе каёгин
Чу андар мағоки чуғундур чуғундур. *Амъақ*

**КАЁН** کیان *ҷ.* **кай** II подшоҳони сулолаи Сосонӣ дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**КАЁНӢ** کیانی мансуб ба каён.

Дарандохт румӣ каёнӣ каманд,
Камаргоҳи чинӣ даромад ба банд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАЁСАТ** *а.* کیاست *ниг.* **киёсат.**

**КАЁХАН** کیاخن ба оҳистагӣ, ба нармӣ, ба таҳаммул.

Даранг ор, эй сипеҳри чархворо,
Каёхантарт бояд кард коро. *Рӯдакӣ*

**КАЖ** کژ *ниг.* **кач.**

**КАЖА||КАЖАК** کژە||کژک *ниг.* **качак.**

Мижаҳои кажу диловезат,
Қажаҳои дукони қассоб аст. (2) *Хисрави Деҳлавӣ*

Давид хай зи буногӯши пили масти саҳоб,
Шаб аз ҳилол кажак бар сурини пил кашид. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАЖДАСТ** کژدست *ниг.* **каҷдаст.**

**КАЖДИЛ** کژدل бадният, баддил; каҷфаҳм.

Чун сабо маҷмӯаи гулро ба оби жола шуст,
Каждилам хон, гар назар бар сафҳаи дафтар кунам. *Ҳофиз*

**ҚАЖДУМ** کژدم 1. ҷонвари нешзани заҳрдор, ақраб.

Даворварда ба ҳам каждум сару дум
Зи сустӣ ҳамчу сармохӯрда мардум.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дигар раҳ гар надорӣ тоқати неш,
Макун ангушт дар сӯрохи каждум. *Саъдӣ*

2. *нуҷ.* бурҷи ҳаштум аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, Ақраб; **каждуми гардун (ё чарх)** *киноя аз* бурҷи Ақраб.

Чарх, к-аз сураташ надорад барх,
Дида з-ӯ баргирифт каждуми чарх. *Саноӣ*

◇ **каждуми мардумфасой** зулфи маҳбуба.

Ҳазор мардуми каждумфасой дидастӣ,
Биёву каждуми мардумфасой бин акнун. *Муиззӣ*

**КАЖДУМФАСОЙ** کژدم‌فسای он кӣ гӯё каждумгазидаро бо азоиму афсун даво мекунад.

З-он ки зулфаш каждум асту ҳар киро каждум газид,
Марҳами он захмро каждум ниҳад каждумфасой.
*Манучеҳрӣ*

**КАЖЖӢ** کژی *ниг.* **каҷӣ.**

**КАЖЗАХМА** کژزخمه 1. *мус.* созандае, ки мизробро нодуруст зада, оҳангро вайрон мекунад; 2. *маҷ.* каҷдил, каҷкор, чатоқкор; бадандеш, хиёнаткор.

Бифармуд, то он ду сарҳангро
Ду кажзахмаи хорчоҳангро... *Низомӣ*

**КАЖИН** کژین 1. аз (қаз) сохта шуда, аз абрешими хом сохта шуда; **кажин хафтон** либоси ҷангие, ки ба дарунаш абрешими хоми арзонбаҳо андохта лаганда мекарданд; ҷуле, ки барои муҳофиза аз тир бар аспон мепӯшониданд, баргустувон.

Гаҳ ҳуллаи румӣ баставу гаҳе чинӣ,
Гаҳ кажин хафтону гаҳ заррин ҷавшан. *Хисравонӣ*

2. либоси ҷангӣ.

**КАЖ-МАЖ** کژمژ каҷ, хамида, норост, печида, каҷу килеб.

**КАЖ-МАЖЗАБОН** کژمژزبان он кӣ дуруст сухан карда наметавонад; бачаи нав забонбароварда, ки равон гап зада наметавонад.

Тифли чиҳилрӯзаи каж-мажзабон
Пири чиҳилсола бараш дарсхон. *Низомӣ*

**ҚАЖНИГАР** کژنگر каҷнигар, каҷбин, олус.

Рав, ҳоҷиби он чашм шав, эй ҳоҷа чу абрӯ,
К-ӯ рост кунад чашми кажи кажнигареро.
*Шамси Табрезӣ*

**КАЖОҒАНД||КАЖОГАНД** کژاغند||کژاگند ҷомаи ҷангие, ки ба ҷои пахта абрешими хоми камқимат андохта, зич лаганда карда шуда бошад.

Дар кажоғанд мард бояд буд,
Бар муханнас силоҳи ҷанг чӣ суд? *Саъдӣ*

**КАЖСИФАТ** کژصفت одаме, ки сифатҳои бад дорад.

Кажсифатонро-ст зи гардун мудом
Бартар аз арбоби басират мақом.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАЖТАРОЗУ** کژترازو *киноя аз* фиребгар, қаллоб.

Савӯм кажтарозуи норостгӯй,
Зи феъли бадаш ҳар чӣ донӣ бигӯй. *Саъдӣ*

**КАЖХУЛҚ** کژخلق бадхулқ; тундмизоҷ.

Қутбшоҳ баъд аз он воқеот... бисьёр кажхулқ шуда ва мардумро ба андак гуноҳ мекушт.
*«Таърихи Фариштa»*

**КАЗ** کز *ниг.* **қаз(з).**

**КАЗАР** کزر касе, ки зеҳнаш кунд аст; камақл, аҳмақ.

Бар ин шаш раҳ омад ҷаҳонро гузар,
Чунин дон, ки гуфтам туро, эй казар.
*Ҳуҷҷати Сарахсӣ*

**ҚАЗЗОБ** *а.* کذاب дурӯғгӯи гузаро; дурӯғгӯй.

Танам фарсуду ақлам рафту ишқам ҳамчунон боқӣ,
В-агар ҷонам дареғ ояд, на муштоқам, ки каззобам. *Саъдӣ*

Рӯзе Лайлӣ гуфт: Нақди ин муддаиёни каззобро, ки лофи газоф мезананд ва даъвои бемаънӣ мекунанд, бар маҳаки имтиҳон занам. *«Хористон»*

**КАЗМ** *а.* کظم фурӯ нишондани хашм, аз ҷаҳл фуромадан.

Казми ғайз аст, эй писар, хатти амон,
Хашми ҳақ ёд овару даркаш инон. *Румӣ*

**КАЗО** *а.* کذا чунин, ин хел, ин тавр; фалон.

Шахсе мавсуф ба сифати казо омада буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дар кӯчаи казо ва маҳалли казо... падари ман муқим аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**казо филасл** дар асл чунин аст.

**КАЗОЙ** کذائی сохта, сохтакорона ба чизе монанд кардашуда.

Ғолибан касе аз роҳи истеҳзо ғазали казоӣ ба номи ӯ гуфта. *«Хизонаи омира»*

**КАЗУҒ** کزوغ мӯҳраи гардан.

Ба захме казуғи варо хурд кард,
Чунин разм созанд мардони мард. *Асҷадӣ*

**КАИБ** *а.* کئب андӯҳгин, ғамгин, шикастадил.

Он абр бин, ки гирьяд чун марди сӯгвор,
В-он раъд бин, ки нолад чун ошиқи каиб. *Рӯдакӣ*

**КАЙ I** کی 1. чӣ вақт, чӣ замон, кадом вақт.

Он мурғи тараб, ки номи ӯ буд шабоб,
Афсӯс надонам, ки кай омад, кай шуд?! *Хайём*

По кай ниҳодаам ба сари кӯчаи талаб,
Аз мӯҳтасиб итоб зи рафтор мекашам. *Сайидо*

2. чаро.

Чун бувад ишқи ошиқон дарсам,
Қай зи кайди мунофиқон тарсам? *Ҷомӣ*

**КАЙ II** کی подшоҳ, подшоҳи бузург, шоҳаншоҳ; лақаби шоҳони Эрони қадим дар «Шоҳнома», лақаб ё баъзан ҷузъи номи подшоҳони бузурги силсилаи Сосониро таш-

кил медиҳад, ҳамчун Қай-Қубод, Қай-Қовус (ё Ковуси Қай), Қай-Хисрав, Қай-Лӯҳросп.

Нахустин каи номдор Ардашер,
Писар шаҳриёр он набарда далер. *Дақиқӣ*

Каи номвар сар сӯи осмон
Бароварду бад хост бар бадгумон. *Фирдавсӣ*

Чу Рустам, ки ҳаст ӯ ҷаҳонпаҳлавон,
Бибахшид Ковуси Кайро равон. *Фирдавсӣ*

**КАЙБУР** کیبر найзаи паҳне, ки бо он шикор мекунанд.

Зи омадшуди кайбури кинакӯш,
Ҳаво шуд яке хонаи чӯбпӯш. *Хотифӣ*

**КАЙВОН** کیوان *нуҷ.* сайёраи Зуҳал, Сатурн, ки мувофиқи ақидаҳои мунаҷҷимони қадим дар осмони ҳафтӯм ҳаракат мекунад; ситораи Қайвон (Зуҳал) наҳс шумурда мешуд.

Яке намонд кунун з-он, ҳама бисуду бирехт,
Чӣ наҳс буд? Ҳамоно, ки наҳси Кайвон буд!
*Рӯдакӣ*

Зи Кайвон басе бартар айвони ӯ,
Зуҳалпайкарон гашта дарбони ӯ. *Ҷомӣ*

◇ **ба Кайвон расидан** баланд шудан, ба осмони ҳафтӯм расидан.

Зане... мушту лагаду чӯб мезад, наъраи ҳазрати эшон ба Кайвон мерасид. *Садри Зиё*

**КАЙВОНӢ** کیوانی **1.** мансуб ба Қайвон; **2.** сиёҳтоб, ба сиёҳӣ моил.

Ҷомаро ҳам ба ранги кайвонӣ
Дод тартиби анбарафшонӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КАЙД** *а.* کید макр, ҳила, фиреб.

Чун бувад ишқи ошиқон дарсам,
Кай зи кайди мунофиқон тарсам?! *Ҷомӣ*

Ба ҳар сӯ домҳо бастанд аз кайд,
Ки гурге ногаҳон гардидашон сайд. *Ҳозиқ*

**кайди аздод** макру ҳилаи душманон.

Таҳмурас... аз макри ҳуссод ва кайди аздод огоҳӣ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**КАЙИС** *а.* کیس зирак, тезфаҳм, доно, ҳушьёр.

Мӯъмини кайис, мумайиз кӯ, ки то
Боз донад подшоро аз гадо. *Румӣ*

**КАЙК** کیک ҳашароти зарарноки хунхор; ◇ **кайк нагазидан** аз ҳеҷ чизе мутаассир нашудан; **кайк ба гиребон будан** *кинояз аз* саросема будан, ба изтироб афтодан.

Нест як кас, ки ба дил меҳнати давронаш нест,
З-ахтари сӯхта кайке ба гиребонаш нест.
*Мӯҳсини Таъсир*

**кайк дар поча** (*ё* **шалвор**) **афгандан** *кинояз аз* беқарор ва бетоқат кардан; ба изтироб андохтан.

Бад-ин қасида, ки пероҳани маонии ӯст,
Фигандаам ҳамаро кайки аҷз дар шалвор.
*Асири Ахсикатӣ*

**кайки фалон аморӣ мекашад** *зарб.* ҳавои касе баланд аст.

Гуфтамат: Як бӯса! Гуфтӣ: Ҷон бидеҳ!
Дилбаро, кайкат аморӣ мекашад.*

**КАЙЛ** *а.* کیل ченак, паймона (барои андоза кардани чизҳои рехтанӣ).

Ҷумла нафасҳои ту, эй бодсанҷ,
Қайли зиён асту тарозуи ранҷ. *Низомӣ*

**КАЙФ** I *а.* کیف лаззат, нашъа; сархушӣ.

Аз кайфи нигоҳи ниммасташ
Халқе шудаанд нашъамандо. *Савдо*

**кайфу сафо** кайфи бегалу ғаш.

Ҷанобп мумайиз [он назрҳоро] бурда, сарфи айшу нашот ва кайфу сафои худ мекарданд.
*Садри Зиё*

**КАЙФ** II *а.* کیف чигунагӣ.

Ба ҳар кайф, ки бошад, дар ризоҷӯии валинеъмами худ саъй бояд кард. *«Таърихи Фаришта»*

**кайфу кам** а) чигунагӣ ва чандӣ; б) *фалс.* сифат ва камият, сифат ва миқдор.

Рашҳи наволаш фузун аз арақи баҳру бар,
Шарҳи ҷалолаш бирун аз вараqи кайфу кам.
*Хоқонӣ*

**КАЙФА** *а.* کیف чӣ гуна?; **кайфа ҳолак** ҳолат чӣ гуна аст?, аҳволат чӣ хел аст?

Чу ба дарьё занад тири балорак,
Ба моҳӣ моҳ гӯяд: кайфа ҳолак? *Низомӣ*

**КАЙФАР** I کیفر ҷазо, сазо, подош; мукофоти некӣ ва бадӣ.

Морро ҳарчанд беҳтар парварӣ,
Чун яке хашм оварад, кайфар барӣ. *Рӯдакӣ*

**кайфар кашидан** ҷазо дидан.

Чаро бояд ки гуноҳ ту кунӣ ва кайфар ӯ кашад?
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КАЙФАР** II کیفر зарфи тағорамонанд, ки ширу ҷурғот ба он мерезанд; хурмача.

Шири ушшоқ ба пистон — дар ҷуғрот шудаст
Чашм дорад, ки фурӯ резад дар кайфари ту.
*Тайён*

Дар ҷаҳон боди хашмаш ар бивазад,
Хун шавад боз шир дар кайфар. *Шамси Фахрӣ*

**КАЙФИ(Й)ЁТ** *а.* کیفیات ҷ. **кайфи(й)ят.**

Дар ҳикмати назарӣ равшан шудааст, ки аз кайфиёти нафсонӣ он чӣ сареуззавол бувад, онро ҳол хонанд (1). *«Ахлоқи Носирӣ»*

**КАЙФИ(Й)ЯТ** *а.* کیفیت **1.** чигунагӣ; ҳолат, аҳвол.

Гар касе пурсад зи ман кайфийяти тӯфони Нӯҳ,
Медиҳад, Шоҳин, гудози дил ҷавоб аз чашми ман.
*Шоҳин*

**кайфияти воқеа** чигунагии воқеа, чӣ гуна ба вуқӯъ омадани воқеа.

Баъд аз ду рӯз мавлоно Аҳмад дар роҳе ба ин камина расид ва аз кайфияти воқеа пурсид.
*Восифӣ*

**2.** *фалс.* сифат; моҳият.

Мулки ӯро ибтидову интиҳову азл нест,
Зоти ӯро офати кайфийяту миқдор нест. *Муиззӣ*

**3.** нашъа, кайф, айшу ишрат, сархушӣ.

Бар нақди ду олам надиҳам мавсими мастӣ
Қайфийяти як ҷуръаи паймонаи худро. *Имло*

Иброҳими Одилшоҳ ... дар вақти кайфияти шароб ба элчиёни Бурҳони Низомшоҳ дуруштӣ менамуд. *«Таърихи Фаришта»*

**КАЙҲОН** کیهان ҷаҳон, дунъё, олам.

... Ки пеш аз ту шоҳон фаровон буданд,
Ҳама тоҷдорони кайҳон буданд. *Фирдавсӣ*

**КАЙҲОНХИДЕВ** کیهان‌خدیو подшоҳи ҷаҳон.

**КАЛ** کل касе, ки мӯи сараш дар натиҷаи бемории гузарандаи ҷиддӣ рехта бошад; качал.

Сар ва рӯи хешро пӯшида доштӣ, аз он ки ба ғоят зишт буд ва сараш кал буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз чӣ, эй кал, бо калон омехтӣ?
Ту магар аз шиша равған рехтӣ? *Румӣ*

**КАЛАВИДАН** کلویدن ноустувор роҳ рафтан, ноустувор гаштан, дар аснои роҳ рафтан ба ду тараф майл кардан.

Хӯрдем басе қут, ки қувват бифазояд,
Чун марг фаро пеш биёмад, калавидем. *Савдо*

**КАЛАК** کلک 1. *шакли тасғири* **кал.**

Қалаке буд ошиқи гулаке,
Шӯхаке, мушкборкокулаке. *Ҷомӣ*

2. шум, номуборак; палид.

Барканам парҳои худро як ба як,
То наяндозад ба домам ҳар калак. *Румӣ*

**КАЛАНГ** کلنگ *ниг.* **каланд.**

Белу каланг биёвард ва сӯрохи мушро бикандам. *Авфӣ*

**КАЛАНД** کلند олати оҳании дамаш тез, дорои дастаи чӯбин барои кандани замин, девор, санг ва ғ.

Эй шуда умрат ба бод аз баҳри оз,
Бар умеди сӯзанат гум шуд каланд.
*Носири Хисрав*

Ку ҳамийят, то зи теша в-аз каланд
Инчунин вайронаеро барканд? *Румӣ*

◇ **каланд афкандан** расмест, ки занон ба нияти фолгирӣ каландеро афсун хонда ба сари роҳ мепартоянд ва ба чӣ гуфтани раҳгузарон гӯш медиҳанд; **каланд дода сӯзан ситадан** *зарб.* чизи бисёр қиматнокро аз рӯи нодонӣ ё тамаъ ба чизи беарзиш иваз кардан.

**КАЛАНДА** کلنده чӯби майдае, ки як сари онро ба дӯли осиё маҳкам карда сари дигарашро ба болои санги осиё мегузоранд ва бо ҷунбиши он дона аз дӯл кам-кам ба сӯрохи санги осиё мерезад, ликлика, шогирдак.

Гар ҳамегӯем гӯлу в-ар намегӯем гӯл,
Чун каланда бар лаби дӯлему тиқ-тиқ мезанем.
*Румӣ*

**КАЛАНДАР** کلندر 1. чӯби ғафси нотарошида; 2. кундае, ки барои кушода нашудани дар ба паси он мегузоранд; кундаи пои бандиён; 3. *маҷ.* одами дағали қавиҳайкали дуруштандом.

**КАЛАФ** *а.* کلف доғи сиёҳи сурхча дар рӯи одам, доғи кунҷидак; доғ.

Аз доғи ғамаш даруна хаста,
Доғи калафаш ба рух нишаста. *Хисрави Деҳлавӣ*

Маҳ бе калаф надида касе в-ин аҷаб, ки ҳаст
Хуршедвор моҳи ҷамоли ту бе калаф. *Ҷомӣ*

Ду амири баҳодур мулозими ӯ буданд, ки ба нӯки найза калаф аз рӯи қамар мерабуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**КАЛБ** *а.* کلب саг.

Дар вуҳуш аз садои калбу шағол
Пур сареҳ аст сурати аҳвол. *Бедил*

**калби муаллам** саги омӯхташуда.

Ошноӣ ба рақибам сабаби васли ту шуд,
Қардаам сайд, зи бас калби муаллам дорам.
*Шоҳин*

**КАЛБАТАЙН||КАЛБАТОН** *а.* کلبتین||کلبتان анбӯр, анбӯри оҳангарон.

Гуфт: Баҳри ман ҷиҳоз овардаӣ, к-ояд ба кор?
Гуфт: Оре ҳам чакуш овардаам, ҳам калбатайн.
*Неъматхони Олӣ*

**КАЛБӢ** I کلبی мансуб ба калб.

**КАЛБӢ** II کلبی номи гурӯҳе аз файласуфони Юнони қадим, ки Диёҷонс (Диоген) ҳам аз онҳо буд.

Бо ӯ [Диёҷонс] гуфтанд: Туро калбӣ чаро гӯянд? *«Равзат-ус-сафо»*

**КАЛВИДАН** کلویدن *ниг.* **калавидан.**

Бардошт ғиреву з-он миён шуд,
Калвида ба ҳар тараф равон шуд. *Шоҳин*

**КАЛИД** کلید 1. олате, ки бо он қулфро мекушоянд ва мебанданд, мифтоҳ.

Парешон кун имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст. *Саъдӣ*

Шуд фатҳи боби маъсият аз шаш ҷиҳат, вале
Бар қуфли тавба рост наёмад калиди мо. *Шоҳин*

2. *маҷ.* воситаи иҷрои коре ё расидан ба мақсаде.

Меҳнати ту калиди раҳмати мост,
Зиллати ту мазиди давлати мост. *Ҷомӣ*

◇ **калиди имон** *д.* калимаи шаҳодат; *ниг.* **калима (калимаи шаҳодат); калиди кор дар остин (будан)** ба мақсад ноил шудан, ба орзӯ расидан; **ҷаҳонро калид шудан** ҷаҳон кушодан; соҳиби фатҳу зафар шудан.

Ки чун шуд Сикандар ҷаҳонро калид,
Зи шамшераш оина омад падид. *Низомӣ*

**КАЛИДДОН** کلیددان қуфли махсуси дандонадори чӯбин барои бастану кушодани дар, лӯкидон, ғалақа.

В-он кас, ки бар дари ту нагардад калиддор,
Дар тахтабанд баста бувад чун калиддон.
*Убайди Зоконӣ*

**КАЛИДДОР** کلیددار нигоҳдорандаи калидҳо.

Ранге зи гул надорам, бӯе зи ёсуман,
Оре, калиддори дари бӯстон манам. *Ваҳшӣ*

**КАЛИДОН** کلیدان *ниг.* **калиддон.**

Чист дунъё? Сарои офату шар!
Чуп калидони зобулӣ ба ду дар. *Саноӣ*

**КАЛИК** کلیک олус, каҷчашм, аҳвал.

Чун бибинам туро, зи бими ҳасуд
Хештанро калик созам зуд. *Музаффарӣ*

**ҚАЛИЛ** *а.* كليل **1.** кунд, нотез, мас. шамшер; **2.** касе, ки забонаш мегирад, забонгир; гунг.

... Лоюад ин доду лоюҳсо зи ту,
Ман калилам аз баёнаш, шармрӯ. *Румӣ*

**ҚАЛИМ** I *а.* كليم **1.** ҳамсухан, ҳамсӯҳбат; гӯянда; **2.** *ниг.* **калимулло.**

**ҚАЛИМ** II *а.* كلم *ҷ.* **калима.**

**ҚАЛИМА** *а.* كلمه **1.** воҳиди нутқ, ки як мафҳумро ифода мекунад; **калимаи истифҳом** *грам.* калимае, ки эзоҳ ва маънидод кардани чизеро талаб мекунад, зарф ва ҷонишини саволӣ; **2.** сухан, лафз, гап, гуфтор.

Гар тааммул кунӣ дар ин калима,
Бингарӣ ҳоли ҳарфҳош ҳама. *Ҷомӣ*

**калимаи шаҳодат** *д.* формулаи маълум, ки онро ба забон оварда, аз мусулмонии худ шаҳодат медиҳанд; **калима гуфтан** гап задан.

Ба луғати аҳли Рум калима мегуфт. *Авфӣ*

**ҚАЛИМОТ** *а.* كلمات *ҷ.* **калима.**

Ғуломи он калимотам, ки оташ афрӯзад,
На оби сард занад дар сухан ба оташи тез. (1) *Ҳофиз*

Нисбат ба ҳар ҷамоа ихтилофи калимот бисьёр аст. (2) *Савдо*

**ҚАЛИМУЛЛО** *а.* كليم الله ҳамсӯҳбати худо (лақаби Мӯсо — пайғамбари яҳудиён, ки гӯё дар кӯҳи Сино бо худо ҳамсӯҳбат шуда буд).

**ҚАЛИСО**||**ҚАЛИСИЁ**||**ҚАЛИСЬЁ** *ю.* كليسا||كليسيا ибодатхонаи исавиён, ибодатхонаи аҳли насоро.

Гар гул набувад насиби мо, хор бас аст
В-ар нур ба мо намерасад, нор бас аст.
Гар хирқаву хонақоҳу шайхӣ набувад,
Ноқусу калисьёву зуннор бас аст. *Хайём*

Чун ба шаҳристон андар ой, нахустин кӯй, ки ба дасти чап [аст], онро Кӯи Риндон хонанд ва аз паси он калисьёи тарсоён будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАЛКАЛ** كل كل ҳарзагӯӣ, сафсатагӯӣ; пургӯӣ, сергапӣ.

Дар сафар бо гирдаконам дар ҷувол,
Мекашам аз калкали ӯ қилу кол. *Абӯисҳоқи Атъима*

**калкал кардан** пургӯӣ кардан; бисьёр гап зада сари касро гаранг кардан.

**ҚАЛЛА** كله косахонаи сар; сари инсон ва ҳайвон.

Мезад ӯ ду дастро бар рӯву сар,
Калларо мекӯфт бар девору дар. *Румӣ*

**ҚАЛЛАПӮШ** كله‌پوش тоқӣ, тӯппӣ.

Ҳазрати устоз ... ду-се адад каллапӯшу кулоҳу телпак ба тариқи лаффу нашри мушавваш пӯшида буданд. *Садри Зиё*

**ҚАЛЛО** *а.* كلا ба ҳеҷ ваҷҳ, дар ҳеҷ сурат, ин тавр нест, ҳаргиз; **калло ва ҳошо** чунин нест, ин тавр нест, ҳеҷ мумкин нест, ба ҳеҷ ваҷҳ (иборае, ки барои рад кардани фикри пеш гуфташуда оварда мешавад); *муқ.* **ҳошо (ҳошо ва калло).**

Гуфт: Мову дарозгӯш яксонем? Гуфтам: Қалло ва ҳошо, ӯ се мартаба тарҷеҳ дорад бар ту. *«Ҳористон»*

**ҚАЛМУРҒ** كل مرغ мурғи мурдахӯр аз ҷинси каргас.

Байзаи калмурғ ба зери ҳумой
Аз насаби хеш бувад баччазой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАЛОБА** كلابه **1.** тӯпчаи ресмон; ресмони хом, ки аз дук ба чарха мепечанд, калофа.

Онро, ки бо макӯю калоба бувад шумор,
Барбат куҷо шиносаду чангу чағонаро? *Шокири Бухорӣ*

**2.** чархи ресмонресӣ.

Агар бинад ба хоб-андар қароба,
Занеро бишканад мехи калоба. *Тайён*

**ҚАЛОЖА** I كلاژه акка, зоғ.

Чу каложа ҳама дузданду рабоянда чу ход,
Шум чун буму бадоғол чу Димна ҳама сол. *Маъруфии Балхӣ*

**ҚАЛОЖА** II كلاژه олус, аҳвал, каҷчашм.

Ҳасудат дид монандат ба родӣ,
Бале, чашми каложа як ду бинад. *Сайфи Исфарангӣ*

**ҚАЛОЛ** I كلال тораки сар, фарқи сар; миёнаи сар (аз пешонӣ то фарқ).

Ё занамаш, ё канамаш риш пок,
Ё занадам санг яке бар калол. *Ҳаккок*

**ҚАЛОЛ** II *а.* كلال хастагӣ, мондагӣ, шалпарӣ.

Ин малолу калол, ки бар ман муставлӣ шуда, барои туст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз ранҷи роҳ ва калоли сафар биосой. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЛОМ** *а.* كلام **1.** сухан, гап, гуфтор.

На ҳар к-ӯ нақши назме зад, каломаш дилпазир омад,
Тазарви турфа мегирам, ки чолок аст шоҳинам. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* забон (гуфтор).

Дар ин вақти дилписанд фарзанди арҷманд Зиёуддини Юсуф... ба омӯхтани каломи араб ва андӯхтани қавоиди фунуни адаб иштиғол намуда. *Ҷомӣ*

◇ **каломи маҷид** *д.* Қуръон.

Пас аз муддате назир ва амсоли онро аз каломи маҷид ... ё аз суханони акобир ва машоҳири фикрия ёфтаам. *Аҳмади Дониш*

**каломи қудсӣ** *д.* Қуръон.

Бишнид зи ҳақ каломи қудсӣ,
Овард ба мо паёми қудсӣ. *Файзӣ*

**каломи ҷомеъ** *адш.* шеъре, ки бо риояти ҳамаи санъатҳои лафзӣ ва маънавӣ ба камоли балоғат ва фасоҳат гуфта шудааст ва мақсудро бо ниҳояти хубӣ ифода мекунад.

Бештари ашъори Масъуд каломи ҷомеъ аст. *Ватвот*

**калом нарм кардан** санҷида ва мулоим сухан рондан.

Гузашт умру накардӣ каломи худро нарм,
Туро чӣ ҳосил аз ин осиёи дандон аст? *Соиб*

**КАЛОН** كلان 1. бузург, азим, кабир; *муқобили* **хурд** 1.

Гуфт: Метарсидам, эй марди калон,
З-он чӣ метарсидам, омад худ ҳамон. *Румӣ*

**2.** сардор.

Калонони қурама низ қабули ин маънӣ намуда, ба иттифоқ аз он ҷо гусел карданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

Калонро бибояд ғами хурд хӯрд.*

**3.** ба воя расида, ба синни балоғат расида; **калон шудан** ба воя расидан, ба синни балоғат расидан.

Эй беадаб, ту шарм надорӣ зи рӯи ман?
Аҷдоди ту шуданд ҳама пеши ман калон. *Сайидо*

**ҚАЛОНТАР** كلانتر **1.** *дараҷаи қиёсии* **калон** 1; **2.** сардори шаҳр, раиси маҳалла; сардор.

Ҳусайн... бар эшон нусрат ёфт ва калонтари деҳдонро бигирифт ва бикушт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАЛОПЕСА** كلاپيسه бе ҷо шудани сафедии чашм ба сабаби тарс ё ягон ҳиссиёти дигар.

Қалопеса шуд чашми чархи дижам,
Сафеду сияҳ ҳар ду шуд айни ҳам. *Абдулқодири Тунӣ*

**ҚАЛОТ||ҚАЛОТА** كلات||كلاته 1. қалъа ё деҳи калон, ки дар сари кӯҳ ё теппае ҷо гирифта бошад.

Зарродхонаи ту бувад ҳаштсад қалот,
Анборхонаи ту бувад ҳаштсад ҳисор. *Манучеҳрӣ*

Чу девори шаҳр андароянд зи пой,
Қалота набоянд, ки монад ба ҷой. *Фирдавсӣ*

**2.** номи шаҳри қалъадор дар наздикии Сарахс.

Гузар бар Қалот эч гуна макун,
Гарон раҳ равӣ, хом гардад сахун. *Фирдавсӣ*

**ҚАЛОФА** كلافه *ниг.* **қалоба.**

**ҚАЛОҒ** كلاغ зоғи ало, калзоғ.

Ҳар киро раҳбарӣ қалоғ кунад,
Бе гумон дил ба дахма доғ кунад. *Унсурӣ*

Навои булбулони масти гулзор
Қалоғони биёбон менадонанд. *Муҳьӣ*

◇ **қалоғ гирифтан** кам шумурдан; писанд накардан; таъна задан.

Гирифтам: Авҷпар аст эътибори анқоят,
Ба норасоии боли магас қалоғ магир. *Бедил*

**ҚАЛПАТРА** كلپتره 1. беҳуда, бемаънӣ; 2. суханони беҳуда, бемаънӣ.

Ӯ туро кай гуфт, к-ин калпатраҳоро ҷамъ кун,
То туро лозим шавад чандин шикоятгустурӣ. *Анварӣ*

**ҚАЛТА** كلته 1. ҳайвони пир, лоғар, аз кор монда.

Ба шоҳи дадон калта рӯбоҳ гуфт,
Ки доно зад ин достон дар нуҳуфт. *Абӯшакури Балхӣ*

**2.** думбурида; бурида; ноқис; **3.** *маҷ.* касе, ки забонаш мегирад, тутила.

**ҚАЛТАЗАБОН** كلته‌زبان касе, ки забонаш мегирад, тутила.

Рӯзу шаб ҳаст дар атрофи ҷаҳон саргардон,
То яке калтазабон ҷоҳили аҳмақ ба куҷост? *Хисравӣ*

**ҚАЛХОД||ҚАЛХОТ** كلخاد||كلخات навъе аз паррандагони дарранда, чӯҷагирак.

Рӯҳи танпарвар надорад аз гирифторӣ хабар,
Дар қафас ҳаргиз наандозад касе калходро. *Сайидо*

**ҚАЛӮК** كلوک бача, писарбача.

То яке хум бишканад, реза шавад сесад сабӯ,
То мурад пире, ба пеши ӯ мурад сесад калӯк. *Асҷадӣ*

**КАМ** I كم **1.** андак; *муқобили* **беш** 2.

Кам гӯю гузида гӯй чун дур,
То з-андаки ту ҷаҳон шавад пур. *Низомӣ*

Ба хӯрдан то ба кай олуда будан,
Хушо кам хӯрдану осуда будан! *Ҳилолӣ*

**каму беш** а) андак, то андозае; як қадар, як миқдор; б) каму зиёд; *маҷ.* ҳар чиз, ҳар боб, ҳар хусус; **гуфтори каму беш** сӯҳбат дар бораи ину он, **гуфтор** дар мавзӯъҳои мухталиф; суханро кашол додан; гапи зиёдатӣ.

Рост меҳоҳӣ — наҳоҳам бе ту умр,
Барги гуфтори каму бешам намонд. *Анварӣ*

**каму беш гуфтан** баҳс кардан, мунозира кардан; гапро дароз кардан.

Ҳам ба ҷону сари ҷонон, ки каму беш магӯй,
Гӯ ҳамин як сухани рост, ки ҷонон чун аст? *Хисрави Деҳлавӣ*

**дар паи каму беш шудан** аз паи камӣ ва зиёдатӣ **ва суду зиён шудан ва ба чизҳои майда аҳамият додан.**

Зи санги тафриқа хоҳӣ, ки мунҳанӣ нашавӣ,
Машав ба сони тарозу ту дар паи каму беш. *Ҳофиз*

**кам кардан** костан.

Ҳар кӣ сухан бар сухане зам кунад,
Порае аз хуни ҷигар кам кунад.*

**2.** ба нудрат.

Кам шунидам, ки марди оҳиста
Гардад аз хӯи хештан хаста. *Авҳадӣ*

**3.** нуқсон, айб, камбудӣ.

Пеши мардумон ками ман магӯяд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**каму кост** а) кам.

Бор бисьёру боркаш андак,
Ҷокарон бешу маркабон каму кост. *Муиззӣ*

б) нуқсон, кӯтоҳӣ.

Ҳар он кас, ки дар дӯстӣ рост нест,
Бад-ӯ душманӣ ҷуз каму кост нест. *Ҷомӣ*

**каму костӣ** камбудӣ, нуқсон; зиён.

Аз каҷӣ афтӣ ба каму костӣ,
Аз ҳама ғам растӣ, агар ростӣ. *Низомӣ*

**кам гирифтан** *касеро* аҳамият надодан, ҳақир шумурдан касеро, ба назар нагирифтан.

Меҳини тавонгарон он аст, ки ғами дарвеш хӯрад ва беҳини дарвешон он, ки ками тавонгарон гирад. *Саъдӣ*

◇ **кам задан** а) бад гуфтан дар ҳаққи касе; нах задан.

Бин ту баду нек ҳама, дам мазан,
Ҳеҷ касеро ба ҷаҳон кам мазан. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) хоксорӣ кардан, фурӯтанӣ кардан, худро ноҷиз шумурдан.

Дар кам задан зиёдати онҳо ки дидаанд,
Чун шамъ мекунанд забон дар даҳони гоз. *Соиб*

**КАМ** II *а.* كم чанд, чӣ қадар, чӣ миқдор, чӣ андоза.

**КАМАНД** كمند **1.** арғамчине, ки нӯгаш ҳалқадавак дошта, барои гирифтани сайд ё душман ба кор бурда мешавад; таноб, арғамчин.

Фитода ҳалқаи гесӯ ба рӯи наргиси ту,
Чунон ки гардани оҳу кашад касе ба каманд.
*Шоҳин*

**2.** дом.
Зулайхо гар чи зебо дилрабоест,
Фитода дар камандат мубталоест. *Ҷомӣ*
Барчин чу анкабут каманди фиребро,
Занбӯрвор хонаи пурангубин гузор. *Соиб*

**3.** воҳиди ченак ба дарозии каманд.
Бифармуд, то санги хоро кананд,
Ду хона бар ӯ ҳар яке дах каманд. *Фирдавсӣ*

**4.** *киноя аз* зулфи маҳбуба.
Яке тоҷ бар сар ниҳода баланд,
Фурӯ ҳишта то пой мушкин каманд. *Фирдавсӣ*
Дил тавсанӣ кунҷо кунад оиро, ки тавқвор
Дар гардани дил аст каманди муанбараш. *Хоқонӣ*

◇ **ба кӯҳ каманд андохтан** саъю кӯшиши бефоида кардан.

**КАМАНДАФКАН** كمندافكن камандандоз.

Ба Сӯҳроб гуфт: Эй яли шергир,
Қамандафкану гурзу шамшергир!... *Фирдавсӣ*

**КАМАНДДИДА** كمنددیده ба дом афтода; *маҷ.* озмудашуда, таҷрибадор.

Қаманддида наяфтад дигар ба хамми каманд.*

**ҚАМАР** كمر **1.** миён.

Ҳосили зикр дарди гардану сар,
Асари рақс заъфи пушту камар. *Ҷомӣ*

Гурдон... агар бар камар мезаданд, чун хиёри тар ба ду ним мешуд. *«Фатҳнома»*

Ҳар ҷо гузарад, то камараш сабзаи маънист,
Нозим ба замини сухани хеш равон аст. *Нозим*

**2.** миёни кӯҳ, тангнои кӯҳ; ағба.
Қамар бар камар, кӯҳ бар кӯҳ ронд,
Гарива-гарива ҷанибат ҷаҳонд. *Низомӣ*

**3.** тасмаи чармин ё абрешимин, ки ба миён мебанданд, камарбанд.
Ғамӣ шуд дили ҳар ду аз якдигар,
Гирифтанд ҳар ду даволу камар. *Фирдавсӣ*
Бар ангушташ зарангуштар чунон буд,
Ки Юсуфро камар зеби миён буд. *Ҳозиқ*

**4.** пештоқ; пешайвон.

Он дарвоза устувортарини дарвозаҳост ва камари бузург дорад ва дарозии он миқдори шаст гом аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **камари офтоб** *нуҷ.* хате, ки аз маркази офтоб мегузарад; меҳвари доира; **камари Рустам** рангинкамон, қавси қузаҳ, тиру камон; **камари ҳафтчашма** камарбанде, ки бо ҳафт дона ҷавоҳир ороста шуда бошад.

Шаҳи ҳафт кишвар ба расми каён
Яке ҳафтчашма камар бар миён. *Низомӣ*

**камар дар камар** камарбанд ба миён баста, ба хизмат тайёр истода.

Ғуломони гулчеҳраи дилрабой
Қамар дар камар гирди тахташ бапой. *Низомӣ*

**камар (дар)бастан** омода ва тайёр шудан ба коре.
Чу бастӣ камар бар дари роҳи оз,
Шавад кори гетит яксар дароз. *Фирдавсӣ*
Лайлӣ чу камар ба аҳд дарбаст,
Дар маҳди вафо ба аҳд биншаст. *Ҷомӣ*

Аз ҳамдигар мутаваҳҳим шуданд ва ба адоват камар бастанд. *«Убайдуллонома»*

**камар танг бастан** (*ё* **кардан**) азмро ҷазм кардан, ба коре аз дилу ҷон шурӯъ кардан, тасмим гирифтан ва тайёр шудан ба коре.

Инонтоб шуд шоҳи фирӯзҷанг,
Қамар баст бар кини бадхоҳ танг. *Низомӣ*

Падар рӯзе аз деҳ камар танг кард,
Ба рафтан сӯи шаҳр оҳанг кард. *Ҷомӣ*

**камар бастани об** ях бастани об; **камар боз кардан** *ниг.* **камар кушодан; камар бохтан** тоқат наовардан, тоб наовардан.

Гарон аст бори фироқ он қадар,
Қи кӯҳ аз кашидан бибозад камар. *Зуҳурӣ*

**камар гусистан** *ниг.* **камар кушодан; камар дуздидан** аз итоат сар печидан, фармонбардорӣ накардан; **камар кашидан** *бар чизе* азму ирода кардан барои ба даст овардани чизе, азм кардан дар роҳи мақсаде.

Қамар бар кулоҳи Фаридун кашид,
Сари тахт бар тоҷи гардун кашид. *Низомӣ*

**камар кушодан** (*ё* **боз кардан, гусистан**) аз баҳри чизе гузаштан, тарк кардан, қатъи назар кардан аз чизе; **камар аз ин вилоят кушодан** омодаи марг будан, вафот ёфтан, аз ҳаёт чашм пӯшидан.

Чу ман з-ин вилоят кушодам камар,
Ту хоҳӣ ситон афсару хоҳ сар. *Низомӣ*

**камар чуст кардан** миён маҳкам бастан; омода ва тайёр шудан.

Эй зи паи фитна камар карда чуст,
В-аз паи таҳқиқи амалҳои суст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**камари хидмат ба миёни ҷон бастан** аз дилу ҷон ба хизмат тайёр шудан; аз дилу ҷон хизмат кардан.

Худдому ҳамсоягонро тамоман... барои хизмат таъин кард, ҳама камари хидмат ба миёни ҷон бастанд. *Садри Зиё*

**камар аз миёни** *касе* **кушодан** аз хизмат озод кардан, аз мансаб маъзул намудан; **камар дар миён доштан** омода ва тайёр будан; **камари аҳд дар миён доштан** устуворона хидмат кардан.

Уммате дар вафои хидмати ту
Қамари аҳд дар миён доранд. *Анварӣ*

**КАМАРБАНД** كمربند **1.** ҳар чизе, ки ба камар мебанданд, миёнбанд.

Гирифтам камарбанди марди далер,
Зи зин баргусастам ба кирдори шер. *Фирдавсӣ*

Ба пашмин ҷома мискин гашт хурсанд,
Бар он аз лифи хурмо шуд камарбанд. *Ҷомӣ*

**2.** навкар, пешхидмат, мулозим, хизматгор.

Чуз камарбанди заминбӯси ту нест,
Ҳар кӣ бар рӯи замин тоҷвар аст. *Сӯзанӣ*
Агар тоҷвар сар барафрохтӣ,
Қамарбанди ӯ чокарӣ сохтӣ. *Низомӣ*

3. он кӣ камар мебандад; *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.
Қамарбанди ман омад пеши ман хандазанон имшаб,
Тавақкуф кун, ки як дам бингарам Парвину Ҷавзоро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАМАРБАСТА** كمربسته 1. касе, ки бар миёнаш камар баста бошад; 2. *маҷ.* касе, ки ба коре омодаву тайёр аст, омода, тайёр.
Нигаҳдори он марзи Хоразм бош,
Ҳамеша камарбастаи разм бош! *Фирдавсӣ*
Бузургон сӯи кохи шоҳ омаданд,
Қамарбаставу бо кулоҳ омаданд. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* ходим, навкар, чокар, хизматгор.
Дар такопӯи давлаташ Ҷавзо
Аз камарбастагони даргоҳ аст. *Заҳири Форьёбӣ*
Чӣ бандам камар дар масофи касе,
Ки дорам камарбаста чун ӯ басе. *Низомӣ*

4. омода ба ҷанг, марди ҷангӣ.
Чу хоҳад, зи ҳар кишваре сад ҳазор
Қамарбаста ояд, кунад корзор. *Фирдавсӣ*

**ҚАМАРГОҲ** كمرگاه 1. миён, ҷое, ки камар баста мешавад.
Чу омад ба наздики бадхоҳи ӯ,
Як найза зад бар камаргоҳи ӯ. *Фирдавсӣ*
Бигуфт: Он гаҳ тавон барҷастан аз чоҳ,
Ки то зону бувад ё то камаргоҳ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. камари кӯҳ, доманаи кӯҳ; миёни кӯҳ; дараи кӯҳ; ◇ **ба камаргоҳи кӯҳ** даст задан бо кӯҳ қувваозмоӣ кардан; *киноя аз* намоиш додани зӯру қуввати худ.
Қавипайкаре дид бас бошукӯҳ,
Зада дастҳо дар камаргоҳи кӯҳ. *Ҷомӣ*

**ҚАМАРДОР** كمردار *киноя аз* хизматгор, навкар.
Обои улвиянд камардори ин халаф,
Розӣ бад-он, ки соя бар обо барафганад.
*Хоқонӣ*

**ҚАМАРКАШ** كمركش камарбаста; омода ва тайёр ба кор, хизмат, ҷанг ва ғ.
Қамаркаш ғуломони зарринкулоҳ
Қамар баста дар гӯшаи боргоҳ. *Хоҷу*

**ҚАМАРӢ** كمرى хамида ва дутошуда, дуқатшуда; он кӣ қоматаш хам шудааст; камаршикаста.
Ёқут каҳрабо шавад аз оҳи сарди мо,
Айюбро кунад камарӣ бори дарди мо. *Соиб*

**ҚАМБАҲО** كمبها камарзиш, беқадр.
Зи бунафша тоб дорам, ки зи зулфи ӯ занад дам,
Ту сиёҳи камбаҳо бин, ки чӣ дар димоғ дорад.
*Ҳофиз*

**ҚАМБУДАГӢ** كم بودگى 1. ошуфтагӣ, дармондагӣ; 2. соддалавҳӣ, аҳмақӣ.
Дигар бора гуфт: Ин чӣ камбудагист?
Шафоат дар ин барда беҳудагист! *Низомӣ*

**ҚАМЗАБОН** كم زبان хомӯш, сокит; касе, ки ҳар чӣ фармоянд, ба ҷо меорад, мутеъ, фармонбардор.
Ҳамоно, ки ишқам бар ин кор дошт,
Чу ман камзабон ишқ бисьёр дошт. *Низомӣ*

**ҚАМЗАН** كمزن касе, ки дар қимор бурд надорад; камбахт.
Гузин камзане буду нопокрав,
Қулоҳаш ба бозору майзар гарав. *Саъдӣ*
Бо ду-се камзан машав оромгир,
Муқбили айём шаву ком гир. *Низомӣ*

**ҚАМЗАРФӢ** كم ظرفى камгунҷоишӣ; амиқ набудан.
Қулқули шиша сози камзарфӣ,
Хандаи мавҷи май сабукҳарфӣ. *Бедил*

**ҚАМИЙЯТ** *а.* كميت *ниг.* **ками(й)ят.**

**ҚАМИН** I كمين 1. кам, андак.
Вале басест, ки пӯяндаро камин лафзе
Диҳад ба бод ҳамон дам, ки бар забон орад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *маҷ.* камтарин, хоксортарин.
Гуфто, ки кист бар дар?
Гуфтам: Қамин ғуломат. *Шамси Табрезӣ*
Қарам намудию гуфтӣ: Гадои мост Ҳилолӣ!
Бале, ту шоҳи бутонию ман гадои каминам.
*Ҳилолӣ*

3. *ниг.* **камина** 2.
Чу сабзаи тарат аз барги ёсуман бархост,
Ҳазор фитна ба қасди дили камин бархост. *Шоҳӣ*

**ҚАМИН** II *а.* كمين ҷои пинҳон шудан бо мақсади ҳуҷум ба душман ва ё шикор; шинак, камингоҳ.
Ва Сулаймон чаҳорсад мард дар камин ниҳода буд. *«Таърихи Наршахӣ»*
Море... аз камин берун омад ва қасди муш карда ба як дам ӯро фурӯ бурд. *«Анвори Суҳайлӣ»*
Инак туро талиаи меҳр аст дар камин,
Эй он ки хуфта дар вараҳи гул чу шабнамӣ.
*Шоҳин*

**камин кардан** (*ё* **гирифтан**) пинҳон шудан ба қасди душман ё шикор.
Қард бар вай ба сони боз камин,
То фурӯ гирадаш ба чанголи кин. *Ҷомӣ*

**камин ниҳодан** бо қасди ҳуҷум дар ҷое пинҳонӣ аскар гузоштан.
Амри Лайс... ба роҳи намозгоҳ камин ниҳод ва ҷои лашкарро машғул кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАМИНА** كمينه 1. камтарин.
Ҷон сӯхтану ҷигар халидан
Ҳиҷрони туро камина кор аст. *Анварӣ*
Ба ҷони ӯ, ки гарам дастрас ба ҷон будӣ,
Қамина пешкаши бандагон он будӣ. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* фурӯтан, хоксор; *киноя аз* шахси гӯянда, ки дар мавриди изҳори аҷзу хоксорӣ нисбат ба худ мегӯяд.
Чун чашми ӯ ба ин камина афтод, забон ба ин калом кушод, ки... ин ҷо метавон омад. *Восифӣ*
Ҳарчанд ба он нигор ёрӣ,
Гаҳ-гаҳ зи камина ёд орӣ? *Шоҳин*

**ҚАМИНВАР** کمین‌ور касе, ки камин гирифта аст, он кӣ дар камин нишастааст, камингар.

Тилоя ба пеш андарун чун Қубод,
Қаминвар чу гурди талимоннажод. *Фирдавсӣ*

**ҚАМИНГОҲ||ҚАМИНГАҲ** کمین‌گاه||کمینگه ҷое, ки камин гирифта мешинанд.

Дар ҳар тараф зи хайли ҳаводис камингаҳаст,
З-он рӯ инонгусаста давонад савори умр! *Ҳофиз*
Мардони диловар аз камингоҳ барҷастанд. *Саъдӣ*

**ҚАМИ(Й)ЯТ** *а.* کمیت миқдор, шумора; андоза, қадар.

Қамият ва миқдор дар луғот ду лафзи мутародифанд. *Насириддини Тӯсӣ*

Улуғбек дар Самарқанд иморате бино фармуд, ки муҳандиси хирад ба асоси кайфияти иртифои он натавонад расид ва муҳосиби фикрат аз рӯи илми масоҳат ба камияти сутӯҳи ӯ натавонад огоҳ гардид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ҚАМКОСА** کم‌کاسه мумсик, хасис; камҳиммат.

Назари лутф зи меҳру маҳи камкоса маҷуй. *Соиб*

**ҚАММЕҲР** کم‌مهر каммуҳаббат, бемеҳр.

Мухолиф пасандешу ӯ пешбин,
Бадандеш каммеҳру ӯ бимгин. *Низомӣ*

**ҚАММОЯ** کم‌مایه беқадр, камбаҳо, камарзиш.

Қаммоя аст қиссаи Фарҳоди кӯҳкан,
Ҳарфу ҳикояти ҳама аз достони мо. *Зуҳурӣ*

**ҚАМОВОЗ** کم‌آواز касе, ки кам гап мезанад, камгап; касе, ки паст сухан мегӯяд.

Қамовоз ҳаргиз набинӣ хиҷил,
Ҷаве мушк беҳтар, ки як тӯда гил. *Саъдӣ*

**ҚАМОЗОРӢ** کم‌آزاری озор надодан ба касе, раҳмдилӣ, мулоимат.

Дилаш ба нола маёзору хатм кун, Ҳофиз,
Ки растагории ҷовид дар камозорист. *Ҳофиз*

**ҚАМОҚОН** *а.* کماکان монанди пештара, пештара барин.

Нагузошт, ки бечора қозӣ корро ба поён расонад, камокон хизматро ба ҷо наёвард. *Садри Зиё*

**ҚАМОЛ** *а.* کمال 1. пуррагӣ, мукаммалӣ; фазилат.

Қамоли ҳамнишин бар ман асар кард,
Вагарна ман ҳамон хокам, ки ҳастам. *Саъдӣ*
Қамол он аст, к-аз худ бошӣ огоҳ,
Чӣ дар саҳро, чӣ дар хилват, чӣ дар роҳ. *Бедил*

**бар ваҷҳи камол** мукаммал, пурра, комилан; **камол ёфтан** а) пурра гардидан, комил шудан.

Чун маҳ ба даври чарх ҳар он кас камол ёфт,
Ҷуз костан аз ӯ натавон чун ҳилол ёфт. *Шоҳин*

б) нашъунамо ёфтан, ба воя расидан.

...Ки то з-он дона бархезад ниҳоле,
Дар ин бустонсаро ёбад камоле. *Ҷомӣ*

**ба камол будан** мукаммал будан, пурра будан.

В-имрӯз ғами ман чу ҷамолат ба камол аст,
Ё раб, чӣ кунам, к-аз паи ин нуқс ҷамолест. *Анварӣ*

2. ниҳоят, мунтаҳо.

Аспе, ки саворияш саросар алам аст,
Бе роҳу тариқ мисли ӯ асп кам аст.
Гар бозситонияш зи ман, эҳсон аст,
В-ар аспи дигар диҳӣ, камоли карам аст. *Мушфиқӣ*

**дар камоли... дар ниҳояти...**

Ин ҳомаи ман ниҳоли чӯбист,
Нахлест, ки дар камоли хубист. *Ҳилолӣ*

Фасли тобистоне буд дар камоли дараҷаи ҳарорат. *Бедил*

**ҚАМОЛОТ** *а.* کمالات ҷ. **камол** 1; **камолоти суварию маънавӣ** фазилатҳои зоҳирию ботинӣ.

Бо вуҷуди ин ҳама камолоти суварию маънавӣ дар боби муомалоти расмӣ ва муҳовароти урфӣ содда ва бевуқуф буданд. *Садри Зиё*

**ҚАМОН** کمان 1. яроқи қадимаи тирандозӣ — чӯби хамидае, ки ду нӯги онро бо зеҳ таранг кашида мебанданд ва бо воситаи он тирро сар медиҳанд.

Ҳиммати пирон кушояд корҳои сахтро,
Рахна дар хоро кунад тири камони садманӣ. *Соиб*

Хисрав чу шунид, рафт аз даст,
Бишкаст камону шаст бигсаст. *Шоҳин*

**камон афроштан** камон бардоштан (бо мақсади тирандозӣ).

Баста гардад дасти маккорон, чу бикшояд камин,
Паст гардад рӯи ҷабборон, чу бифрозад камон. *Муиззӣ*

**камон кашидан** зеҳи камонро кашида ба андохтани тир омода кардан.

Қамон кашиду назад бар ҳадаф, ки натвон дӯхт
Магар ба сӯзани пӯлод ҷомаи ҳангуфт. *Саъдӣ*

**камонро чилла кардан** *ниг.* **камон кашидан.**

Ин камонро аз забардастон кӣ хоҳад чилла кард?
Бодаи пурзӯр чун накшуд з-абрӯ чин туро? *Соиб*

2. ҳар чизи хамида, нимдоира; **камони абрӯ** хами абрӯ, тоқи абрӯ.

Гаҳ ниҳодӣ чун бутони дилфурӯз,
Бар камони абрӯвон аз всума тӯз. *Ҷомӣ*

3. *нуҷ.* бурҷи Қавс, галаситораи Қавс.

Чу хуршед аз парда огоҳ шуд,
Зи бурҷи Қамон бар сари гоҳ шуд. *Фирдавсӣ*

4. *ниг.* **камонча** 2; ◇ **камони занбӯрӣ** туфанг, милтиқ, бундуқ.

Гирифтанд гурдони Эронзамин
Қамонҳои занбӯрии чархкин. *Фирдавсӣ*

**камони Сом** (*ё* **Баҳман, Рустам**) рангинкамон, қавси кузаҳ, тиру камон.

Азеро коргар номад хадангам,
Ки бар бозу камони Сом дорам. *Бӯтоҳир*

Чу Баҳман мори абр ангехт шабранг,
Қамони Рустамаш дод аз паи ҷанг. *Туғро*

**камони ҳикмат** навъе аз манҷаниқ; **камон андохтан** (*ё* **афкандан**) мағлуб шудан, таслим шудан; **камонро зеҳ кардан** ба ҷанг тайёрӣ дидан.

Магзор, ки зеҳ кунад камонро
Душман, ки ба тир метавон дӯхт. *Саъдӣ*

Ногоҳ расид шахриёре,
Зеҳ карда камон паи шикоре. *Шоҳин*

**камони суханро аз тоқи баланд овехтан** *киноя аз* суханро ба пояи баланд расонидан.

Мавлоно Низомии Астарободӣ низ камони суханро дар васфи моҳи нав аз тоқи баланд меовезад. *«Хизонаи омира»*

**ҚАМОНА** كمانه 1. камон; ҳар чизи камонмонанд; 2. олате, ки бо он ғиҷҷакро менавозанд.

Ончунон ҷаҳл ёфт истило,
Ки камон аз камона пайдо нест. *Убайди Зоконӣ*

3. чӯби каҷе, ки ба нӯгаш пармаро банд карда, чӯб сӯрох мекунанд.

Бар мисқаби нутқи дурфасона
Аз қавси қузаҳ кунам камона. *Хоқонӣ*

4. чоҳкан, корезкан, нақбкан.

Чунон ки чашма падид оварад камона зи санг,
Дили ту аз кафи ту кони зар падид орад. *Дақиқӣ*

**ҚАМОНАБРӮ** كمان‌ابرو касе, ки абрӯи камонмонанд дорад; *маҷ.* хушрӯй; маҳбуба.

Ҳилолӣ, чун сипаҳ ангехт ишқи он камонабрӯ,
Ба майдон ояму тири маломатро сипар гардам. *Ҳилолӣ*

**ҚАМОНВАР** كمان‌ور *ниг.* **камондор.**

Қамонварро камон дар чанг монда,
Ду пой озурда, даст аз ҷанг монда. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҚАМОНВОР** كمانوار монанди камон, каҷ, хам, хамида.

Саҳӣ сарваш аз ғам камонвор шуд,
Тиҳӣ ганҷаш аз дур гаронбор шуд. *Фирдавсӣ*

**ҚАМОНГАР** كمانگر камонсоз.

Қамонгар гар зи мӯяш чилла месохт,
Қамон бар сайд пеш аз тир метохт. *Нозим*

**ҚАМОНГАРӢ** كمانگری камонсозӣ.

Баъзеро заргарӣ ва оҳангарӣ ва тиргарӣ ва камонгарӣ... ёд дод. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАМОНГИР** كمانگیر 1. камондори бомаҳорат, тирандози моҳир; 2. лақаби Ораш ном паҳлавони Эрони қадим, ки мувофиқи афсона тири аз Омул партофтааш ба Марв расидааст.

Аз он шуд ном Орашро камонгир,
Ки аз Омул ба Марв андохт ӯ тир. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҚАМОНГУРӮҲА||ҚАМОНҚУРӮҲА** كمان گروهه||كمان‌قروهه камоне, ки бо он гулӯла ва ё санг мепартофтаанд.

Сипеҳр пурҳазар аст аз камонгурӯҳаи ту,
Ту аз камини сипеҳри баланд беҳазарӣ. *Муиззӣ*

**ҚАМОНГӮША** كمان گوشه гӯшаи камон; гӯшаи чизи камонмонанд.

Қамонгӯшаи абрӯяш хам гирифт,
Зи тундиш гӯяндаро дам гирифт. *Низомӣ*

**ҚАМОНДОР** كماندار тирандоз.

Гарчи тир аз камон ҳамегузарад,
Аз камондор бинад аҳли хирад. *Саъдӣ*

Новаки ишва ба абрӯи камондори ту буд,
Рост гӯ, эй бути бераҳм, киро афкандӣ? *Шоҳин*

**ҚАМОНДОРӢ** كمانداری тирандозӣ.

Султон Маҳмуди Хилҷӣ... то тир дар тиркаш дошт, камондорӣ намуда, доди мардӣ ва мардонагӣ дод. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАМОНКАШ** كمان‌كش камондор, тирандоз.

Аз чашми шӯхаш, эй дил, имони худ нигаҳ дор,
К-он ҷодуи камонкаш бар азми ғорат омад. *Ҳофиз*

**ҚАМОНОСО** كمان‌آسا монанди камон, ба шакли камон, ба шакли нимдоира ё доира.

Зи ҳар сӯ теғдорон даста-даста,
Қамоносо ба гирдаш ҳалқа баста. *Ҳозиқ*

**ҚАМОНПОЙ** كمان‌پای каҷпо.

З-аҳли равиш каҷқадамонро магир,
Аспи камонпой напӯяд чу тир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАМОНХОНА** كمان‌خانه *ниг.* **камонгӯша.**

Дил, ки аз новаки мижгони ту дар хун мегашт,
Боз муштоқи камонхонаи абрӯи ту буд. *Ҳофиз*

**ҚАМОНЧА** كمانچه 1. *шакли тасғири* **камон** 1; 2. асбоби тории мусиқӣ — косаи ба рӯяш пӯст кашидашудае, ки дар дастааш 3-4 тор дорад.

Сина дорад камонча вақфи харош,
Ки тараб қобил аст, бисмил бош. *Бедил*

Гоҳе садои ғиҷҷак ва камонча рубоби дили аҳбобро кабоб карда. *«Фатҳнома»*

3. хатти камоншакле, ки ба болои фармонҳои подшоҳон кашида мешуд; ◇ **камончаи абрӯ** хами абрӯ; абрӯ.

Умед ҳаст, ки маншури ишқбозии ман
Аз он камончаи абрӯ расад ба туғрое. *Ҳофиз*

Зи чини зулфи камандат касе наёфт халос,
Аз он камончаи абрӯву тири чашм наҷоҳ. *Ҳофиз*

**камонча задан** ба шӯр овардан, ба ҳаяҷон овардан.

Мехостам камонча задан аҳли зӯҳдро,
Ин корро ба коми дили ман рубоб кард. *Ҷомӣ*

**ҚАМОНҚУРӮҲА** كمان‌قروهه *ниг.* **камонгурӯҳа.**

**ҚАМОНҶӮЛА** كمان‌جوله ҷое, ки камон дар он гузоранд, ғилофи камон.

Зи баҳри ҷанги душман даст нобурда ба зеҳ гардад
Ғуломони туро ҳазмон камон андар камонҷӯла. *Фаррухӣ*

**ҚАМОС||ҚАМОСА** كماس||كماسه 1. кӯзаи гардандарози сафолини шикампаҳн.

Гирам, ки туро акнун се хона камос аст,
Бинвис яке нома, ки чандат ҳама кос аст. *Абулаббоси Марвазӣ*

Имоми Балх камосагарӣ накӯ донад,
Ки аз камоса май андар пиёла гардонад. *Сӯзанӣ*

2. качкӯли гадоӣ.

Дар даст камосаву ба дарҳо
Гардидаву ҷамъ карда зарҳо. *Тайён*

**ҚАМОЯНБАҒӢ** *а.* كماينبغى чунон ки бояд, чунон ки шояд; чунон ки сазовор аст.

Сурати ҳол камоянбағӣ арза дошт. *Авфӣ*

Аҳволи оламро камоянбағӣ ба тариқи ақл маълум натавон кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАМОҲИЯ** *а.* كماهى *ниг.* **камоҳӣ.**

**ҚАМОҲУВАҲАҚҚУҲУ** *а.* كماهوحقه ҳамон тавр, ки ҳаққаш аст.

Хисрав... он миқдор аз вилояти Ҳиндустон, ки дар тасарруфи султон Иброҳим ва султон Баҳромшоҳ буд, камоҳуваҳаққуҳу дар тахти забт даровард. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАМОҲӢ||ҚАМОҲИЯ** *а.* كماهى ҳамчунон ки ҳаст, чунон ки дар воқеъ аст, чунон ки дар ҳақиқат аст; аҳволи ҳақиқӣ, ҳақиқат.

Ҳеч кас бар камоҳии ин асрор воқиф нагашт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

З-он рӯ ки нақуият камоҳист,
Гар ман бадам, аз ту некхоҳист. *Шоҳин*

**ҚАМПАЛ** كمپل пораи матои мӯина, ки ҳамчун кӯрпа ва ё пӯшок кор фармуда мешавад, ҷойпӯш ва палоси тунуки мӯина.

Як нафар шогирдашон дар айёми зимистон... як адад кампали балҷувонӣ [овард], ки... ба ивази палос ба кор мебурданд, ба ҷои шол истеъмол мекарданд. *Садри Зиё*

**ҚАМПИР** كمپير зани пир, зани солхӯрда; пиразан.

Буд кампире навадсола калон,
Пур ташаннуҷ рӯю рангаш заъфарон. *Румӣ*

Вақте ки [ҳазрати охунд] ворид шуданд, як нафар кампири куҳансол шинохт. *Садри Зиё*

**ҚАМРО** I كمرا ҳисоре, ки чорпоёнро шабона дар он ҷойгир мекунанд, қӯра.

Чу гурги зулмро куштӣ ба зӯри бозуи адлат,
Зи анбӯҳӣ шуда саҳрои иқлими ту чун камро. *Амъақ*

**ҚАМРО** II كمرا тоқ, девори баланд.

Гаҳе аз гардиши Кайвон ба дарьё барзанад калла,
Гаҳе аз гӯшаи гардун ба Кайвон барбарад камро. *Азрақӣ*

**ҚАМРО** III كمرا камарбанде, ки зардуштиён бар миён мебастаанд.

На турфа кард ишқи рӯи он бут,
Бибандам бар миён камрои куффор. *Хисравонӣ*

**ҚАМСУХАН||ҚАМСАХУН** كم‌سخن камгап, камҳарф.

Шунидӣ, ки бо Эраҷи камсахун
Ба оғоз(и) кина чӣ афганд бун? *Фирдавсӣ*

**ҚАМСУХАНӢ** كم‌سخنى камгапӣ.

Ғунча гардид гули қисматам аз камсуханӣ,
Чун нафас танг шуда рӯзиям аз бедаҳанӣ. *Сайидо*

**ҚАМТАРИН** كمترين 1. *дараҷаи олии* **кам; 2.** мискин, бечора, камбағал.

Чунонаш дарандохт заъфи ҷасад,
Ки мебурд бар камтаринон ҳасад. *Саъдӣ*

3. паст, фурӯмоя.

Магӯ, Ҷомӣ, бирав з-ин дар, на, охир,
Сагонатро ғуломи камтаринам. *Ҷомӣ*

**ҚАМТАРИНА** كمترينه камтарин.

Зуҳалаш камтарина дарбоне,
Муштарӣ доию саноҳоне. *Убайди Зоконӣ*

**ҚАМУМР||ҚАМЪУМР** كم‌عمر кӯтоҳумр; бебақо.

Се чиз аст, к-он дар се оромгоҳ
Бувад ҳар се камумру гардад табоҳ:
Ба Ҳиндустон аспу дар Порс пил,
Ба Чин гурба, з-ин сон намояд далел. *Низомӣ*

**ҚАМФУРСАТ** كم‌فرصت кӯтоҳмуддат, бебақо, бедавом, тезгузар.

Маҷӯ давоми нишот аз сипеҳри камфурсат,
Ки субҳ то нафасе рост мекунад, пир аст. *Соиб*

**ҚАМХИРАД** كم‌خرد камъақл; камтаҷриба, камдониш.

Наметарсӣ, эй кӯдаки камхирад,
Ки рӯзе палангет барҳам дарад? *Саъдӣ*

**ҚАМЪИЁР** كم‌عيار иёраш кам; камарзиш, камбаҳо, беқимат; пули тилло ва нуқра, ки аз вазни муқаррарӣ камтар бошад.

Хонаеро, ки чун ту ҳамсояст,
Даҳ дирам сими камъиёр арзад. *Саъдӣ*

Ҷон додамаш ба муждаву хиҷлат ҳамебарам
З-ин нақди камъиёр, ки кардам нисори дӯст. *Ҳофиз*

Зари олуда камъиёр бувад,
Зари полуда пойдор бувад. *Саноӣ*

**ҚАМЪУМР** كم‌عمر *ниг.* **камумр.**

**ҚАМЬЁБ** كمياب камчин, нодир, ноёб.

Қофия камьёб чу дебои Чин,
Вазн сабуксанг чу мои маин. *Ҷомӣ*

**ҚАМЬЁБӢ** كميابى камьёб будан, кам ёфт шудан.

Гар устухон сафед шавад халқро зи ҷӯъ,
Зинҳор аҷаб мадор зи камьёбии таом. *Восифӣ*

**ҚАМӢ** I كمى **1.** андакӣ, кам будан; *муқобили* **бисьёрӣ.**

Аз ӯ шодмонӣ в-аз ӯ фарраҳист,
В-аз ӯ ҳам фузуниву ҳам з-ӯ камист. *Фирдавсӣ*

Ду гуна дорию рӯи зебо, чӣ гуна рӯе, ҷаҳонфурӯзе,
Қамӣ надорад зи меҳри тобон, камӣ надорад зи моҳи анвар. *Мушфиқӣ*

2. камбудӣ, нуқсон, айб.

Нагуфтам ман ин, то нагаштам ғамӣ,
Ба мағзу хирад дарнаёмад камӣ. *Фирдавсӣ*

**камӣ кардан** нарасидан, кифоя накардан.

Магӯ дар мидҳаташ мазмун камӣ кард,
Даме бояд тааммул, маҳрамӣ кард. *Бедил*

**ҚАМӢ** II كمى *шакли кӯтоҳшудаи* **камин** II.

Эй, саропой маъдани хур(р)амӣ,
Чашми ту бар дилам ниҳода камӣ. *Хисравӣ*

Дар дили шаб ҳиндуи дузд аз камӣ
Тир занад бар сухани одамӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАМӢ** III *а.* كمى миқдор.

Пас ақсоми камӣ панҷ бошад: хат ва сатҳ ва ҷисм ва замон ва адад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ҚАМҲАВСАЛА** كم‌حوصله бетоқат, беқарор, камтаҳаммул, бесабр; бераѓбат; беҳиммат; камбарака.

Сояи тоири камҳавсала коре накунад,
Талаби сояи маймуни ҳумое бикунем. *Ҳофиз*

**КАНА** كنه ҳашараи майдае, ки ба бадани чорпоён, махсусан гӯсфандон, часпида, хуни онҳоро мемакад.

Зиндагонит бод алфа сана,
Чашми душмант барканод кана. *Мунҷик*

Бин канаи хурд бад-он сон далер,
К-ӯ зи далерӣ бихӯрад хуни шер.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАНАБ||ҚАНАФ** كنب||كنف 1. гиёҳи шоҳдона (бангдона), ки аз торҳои танаи он ресмон мебофанд ва коғаз месозанд; 2. риштаи аз канаб бофташуда.

Духтари раз, ки ту бар торами токаш диди,
Муддате шуд, ки бар ованг сараш дар канаб аст.
*Анварӣ*

**КАНАНД** كنند *ниг.* **каланд.**

Марди динӣ рафту овардаш кананд,
Чун ҳаме меҳмон дари ман хост канд. *Рӯдакӣ*

Баргир кананду табару тешаву нова,
То нова кашӣ, хор занӣ гирди биёбон.
*Хуҷастаи Сарахсӣ*

**КАНАФ** I كنف *ниг.* **канаб.**

**КАНАФ** II *а.* كنف 1. боли мурғ; 2. *маҷ.* соя; ҳифз, панох.

Эй тавонгар, мафурӯш ин ҳама нахват, ки туро
Сару зар дар канафи ҳиммати дарвешон аст.
*Ҳофиз*

Фуқаро ва масокин... дар канафи ҳимояти бениҳояташ осудахотир ва фориғулбол мегузарониданд. *«Таърихи Сайидроқим»*

3. канор, ҷониб, тараф.

Қанафи кӯҳро ридо бофад,
Ки зарандуд тор бандад субҳ. *Хоқонӣ*

**КАНАШТУ** كنستو гиёҳе, ки бо бехи он ҷомашӯӣ мекардаанд, ушнон.

Эмин бизӣ акнун, ки бишустам
Даст аз ту ба ушнону канашту. *Шаҳид*

Ту хуш бинишин, ки аъдои ту шустанд
Зи мулкат дил ба собуну канашту.
*Шамси Фахрӣ*

**КАНБУР||КАНБУРА** كنبور||كنبوره ҳила, макр, фиреб.

Дастгоҳи ӯ надонад, ки чӣ рӯй
Тунбулу канбураву дастони ӯй. *Рӯдакӣ*

Ман раҳии наргисаки хурдбарг,
Бурда ба канбура дил аз ҷои хеш. *Шаҳид*

• **канд** كند *суффикси исмсоз* маънои шаҳр, деҳи каланро ифода мекунад, мас. 'Вобканд', 'Тошканд' ва ғ.

**КАНД** كند захм, ҷароҳат.

Накунад раҳмати мутлақ ба бало ҷони ту вайрон,
Накунад волида моро зи паи канд ҳаҷомат.
*Шамси Табрезӣ*

**КАНДА** كنده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* кандан; 2. чуқурии кандашуда; чуқурие, ки дар гирди ҳисори қалъа ва лашкаргоҳ канда мешуд; *муқ.* **хандақ.**

Яке канда созем пеши сипоҳ,
Чунон чун бувад расму оину роҳ. *Фирдавсӣ*

Мааз бинни Муслим яке кандае ёфт ва он ҷо фурӯд омад. *«Таърихи Табарӣ»*

**КАНДАК** كندك *ниг.* **канда** 2.

**КАНДАН** كندن 1. кофтан, кофта гирифтан.

Қасе дид дар хоб садри Хуҷанд,
Ки хоре зи пои ятиме биканд. *Саъдӣ*

Аз ин ҷо то ба он ҷо раҳ ду фарсанг,
Чунон ҷӯе бибояд канд аз санг. *Ҷомӣ*

2. ҷида гирифтан, ҷудо кардан.

Қандӣ он сон зи дарахте себе,
Ки расондӣ ба дарахт осебе. *Ҷомӣ*

3. гусехтан, пора кардан.

Гар риштаи шаст моҳие канд,
Сайёд гаҳе ба шаст афканд. *Шоҳин*

4. таҳи ҷизеро кофтан; вайрон кардан, кофта хароб кардан.

Морӣ ту, ки ҳар киро бибинӣ, бизанӣ,
Ё бум, ки ҳар куҷо нишинӣ, биканӣ? *Саъдӣ*

**аз беху бор кандан** решакан кардан; несту нобуд кардан.

Раийят дарахт аст, агар парварӣ,
Ба коми дили дӯстон бар х(в)арӣ,
Ба бераҳмӣ аз беху бораш макан,
Ки нодон кунад ҳайф бар хештан. *Саъдӣ*

**КАНДМАНД** كندمند вайрон, хароб; фурӯрехта, парешон.

В-агарна шавад буми мо кандманд
Аз Исфандиёр — он яли бадписанд. *Фирдавсӣ*

Модари бисьёр фарзандӣ, вале
Боз доришон ҳамеша кандманд. *Носири Хисрав*

**КАНДУ||КУНДУ** كندو 1. зарфи калони хуммонанд, ки дар он ғалла ё орд нигоҳ медоранд; 2. қутии занбӯри асал.

Нахлҳо бар кӯҳу кандуву шаҷар
Мениҳанд аз шаҳд анбори шакар. *Румӣ*

◇ **кандуи нилгун** *киноя аз* осмон.

З-ин фоҳиша гандапири зоянда
Бишкаста миёни нилгун канду. *Носири Хисрав*

**КАНДУКӮБ** كندوكوب *киноя аз* ташвишу беқарорӣ.

На гуфт андар ӯ кор кардӣ, на ҷӯб,
Шабу рӯз аз ӯ хона дар кандукӯб. *Саъдӣ*

**КАНДУЛОН||КУНДАЛОН** كندلان навъе аз хайма, ҷодир; хаймае, ки дар пешгоҳи дарбори подшоҳ зада мешавад.

Исмат нуҳуфта рух ба саропардаат муқим,
Давлат кушода рахти бақо зери кандулон. *Ҳофиз*

**ҚАНДУРӢ||ҚАНДУРА** کندوری || کندوره суфра, дастархон; суфраи чармӣ.

Ҷумла меҳмонон дар он ҳайрон шуданд,
Интизори дуду кандурӣ шуданд. *Румӣ*

**ҚАНЗ** *а.* کنز ганҷ, хазина, дафина.

Дурре зи канзи махфӣ дорад Қамол бо худ,
Гар гӯш дорӣ, он дур ояд ба гӯши ҷонат.
*Камоли Хуҷандӣ*

Аз дили зоҳид набошад баҳра канзи ишқро,
Шоҳро ҳосил нагардад мол аз мулки хароб.
*Туғрал*

**ҚАНИЗ** کنیز зан ё духтари зархарид; хизматгордухтар, хизматгорзан.

Қанизе фиристоду як тан ғулом,
Яке даст ҷома, яке хон таом. *Ҷомӣ*

**ҚАНИЗАК** کنیزک *шакли хурдӣ ва навозиши* **каниз.**

Чу Қовус рӯи канизак бидид,
Дилаш мехру пайванди ӯ баргузид. *Фирдавсӣ*

Ӯро канизаке буд, ба вай бахшид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚАНИЗӢ** کنیزی хизматгорӣ (оид ба зан).

**ҚАНИСА** *а.* کنیسه маъбад, ибодатхона, махсусан ибодатхонаи яҳудиён ва инчунин исавиён.

**ҚАННОС** *а.* کناس **1.** ахлоткаш; рӯбанда, ҷорӯбкаш, фаррош.

Агар каннос набвад дар мамолик,
Фитад кори шарифон дар маҳолик.
*Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* ҷаллод.

Малик... ба канносон фармуд, ... чандон зананд, ки монанди пунбаи маҳлуҷ пош-пош шуда, ҳалок гаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАНОНА** کنانه кӯхна.

Ба рӯзгори ту нав шуд зи сар ҷаҳони куҳан,
Қанона гар шавад, он ҳам ба рӯзгори ту бод.*

**ҚАНОР||ҚАНОРА** کنار || کناره **1.** паҳлӯ; ҷониб, тараф; як тарафи чизе; гӯша.

Аз ҳар канор тири дуо кардаам равон,
Бошад, ки аз миёна яке коргар шавад. *Ҳофиз*

В-аз дигар сӯ канораи майдон
Пурсадо шуд зи лашкари афғон. *Мушфиқӣ*

**2.** лаб, соҳил.

Партави шамъ хуштар аз маҳтоб
Бар лаби чашмаву канораи об. *Мушфиқӣ*

Бар канори он рӯд беша бисьёр аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** бар, оғӯш, бағал.

Хастаи ранҷи фурқатам, куштаи дарду ҳасратам,
Ман ба миёни меҳнатам, ту ба канори кистӣ?
*Ҳилолӣ*

Бе ҳузурат дар ҳузури дигарон набвад ҳузур,
Дар к а н о р а т аз канори ҳар ду олам дар канорам. *Шоҳин*

**канор гирифтан** а) ба оғӯш кашидан.

Гаҳи видоъ маро ёри ман канор гирифт,
Аз он канор дилам соате қарор гирифт.
*Масъуди Саъд*

б) дур шудан; гурехтан.

Сӯзиши синаи ман диду канорам бигирифт,
Ки ҳанӯз ин тани бадрӯз сари ҳиҷрон дошт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**канор(а) кардан** (*ё ҷустан*) дур шудан, худро ба канор гирифтан.

Магӯ канора кун аз ман, ки ҷон зи каф надиҳӣ,
Ту дар миёнаи ҷонӣ, чӣ сон канора кунам?
*Ҳилолӣ*

З-оғӯши падар канор карда,
Оворагӣ ихтиёр карда. *Шоҳин*

Ҳар дил, ки аз каманди алоиқ канора ҷуст,
Дар чини гесӯи чу камандат мусаххар аст.
*Шоҳин*

**ба канор шудан** худро ба як тараф гирифтан, дур шудан.

Зи бевафоии хубон чу ашк меҳоҳам,
Ки аз миёнаи мардум ба як канор шавам.
*Мушфиқӣ*

**дар** (*ё* **бар**) **канор будан** а) дур будан.

Худ чӣ з-он беҳтар, ки бошад бо ту ёр
Дар миёну айбҷӯён бар канор. *Ҷомӣ*

б) бехатар будан, эмин будан.

Ҷаҳондидае гуфташ: Эй булҳавас,
Туро худ ғами хештан асту бас,
Писандӣ, ки шаҳре бисӯзад ба нор,
В-агарчи сароят бувад бар канор. *Саъдӣ*

**дар** (*ё* **андар**) **канор гирифтан** (*ё* **овардан**) ба оғӯш гирифтан, дар бар гирифтан, бағал гирифтан.

Дастор аз сар ва диноре аз камар бикушодам ва пеши муғаннӣ биниҳодам ва дар канор гирифтам ва басе шукр гуфтам. *Саъдӣ*

Кунун ман киро гирам андар канор,
Кӣ бошад ба ҳар ғам маро ғамгусор? *Савдо*

◇ **канори замин** ҳамаи рӯи замин (то канораш).

Пур шуд аз хуни дил канори замин
В-осмон дилфигор менашавад. *Анварӣ*

**аз ин канор то он канор** аз ин сар то он сар, сар то сар, тамоман.

Азбаски рехт гирьяи хун дар канори ман,
Пур шуд аз ин канор ҷаҳон то ба он канор.
*Ҳилолӣ*

**ҚАНОРАГАРД** کناره گرد касе, ки ба коре ҳамроҳ нашуда, худро ба канор мегирад.

Қанорагард хатарҳои бекарон дорад,
Миёнарав зи ду ҷониб нигоҳбон дорад. *Соиб*

**ҚАНОРАГИР** کناره گیر **1.** касе, ки аз ҷанҷолу ғалоғула худро ба канор мекашад; **2.** касе, ки аз коре даст кашида, гӯшанишинӣ мекунад, гӯшанишин.

**ҚАНОРАНГ||ҚУНОРАНГ** کنارنگ ҳоким, волӣ; сардор; маъмури сарҳад, марзбон.

Қанoранг деве нигаҳбони ӯй,
Ҳама нарраде вон ба фармони ӯй. *Фирдавсӣ*

Аз ин ҳар ду ҳаргиз нагаштӣ ҷудо,
Қанoранг буданду ӯ подшо. *Фирдавсӣ*

**ҚАНОРАҶӮ(Й)** کناره جو(ی) *ниг.* **канорагир.**

Ва аз ионати ёрон ва мухолатати ахавон канораҷӯ шуд. *Аҳмади Дониш*

**ҚАНУР** I کنور зарфи хуммонанд барои нигоҳ доштани ғалла ё нон.

Аз ту дорам ҳар чӣ дар хона ханур,
В-аз ту дорам низ гандум дар канур. *Рӯдакӣ*

**КАНУР** II||**КИНУР** کنور макр, фиреб, ҳила.

**КАНУРИДАН**||**КИНУРИДАН** کنوریدن фиреб додан, фирефтан, ҳила кардан.

**КАП** کپ *ниг.* **каб.**

**КАПАНАК** کپنک либоси пашмини кӯтоҳи беостин, ки дарвешон ва чӯпонон мепӯшидаанд; гуппича.

Ҳисомӣ дар шасту се сол ду капанак пӯшида. *«Оташкада»*

Беҳтар аз атласи сақирлот аст
Дар бари мардуми худо капанак. *Бобо Тоҳир*

**КАПИДАН** کپیدن рабудан, дуздидан; қапидан.

Дар хуни ҷигар басе тапидам,
То бӯсае аз лабаш капидам. *Унсурӣ*

**КАППОН**||**КАПОН** کپان тарозуи якпаллаи калон.

Биёвард каппону сангу дирам,
Набуд ҳеҷ дафтар ба кору қалам. *Фирдавсӣ*

Яке дибо фурӯ резад ба разма,
Яке динор барсанҷад ба каппон. *Унсурӣ*

**КАППӢ** کپی **1.** маймун, бӯзина, маймуни сиёҳ.

Шаб зимистон буду каппӣ сард ёфт,
Кирмаки шабтоб ногоҳе битофт,
Каппиён оташ ҳамепиндоштанд,
Пуштаи ҳезум бад-ӯ бардоштанд. *Рӯдакӣ*

2. номи як аждаҳои афсонавӣ.

**КАР** I کر ношунаво; касе ки гӯшаш намешунавад.

Гӯш кару чашм кажу пушт кож,
Хомушияш беҳуда, гуфтор жож. *Ҷомӣ*

Фиғони ман ба фалак рафту бар ту дарнагирифт,
Магар ки гӯши туро панди ғайр кар карда? *Шоҳин*

**КАР** II || **КАРР** کر зӯр, қувва; ◇ **карру фар** шаъну шавкат, ҳашамат; дабдаба.

Қалларо турфа шукӯҳ аст, ҳарифон, ба назар,
Оҳ бо мардуми муфлис нарасад ин карру фар! *Савдо*

Шогирдон қафасро ба чандин шаъну шавкат ва карру фар дар ҷилави ҳазрати устоз мебурданд. *Садри Зиё*

**КАРАБ** *а.* کرب ғусса, андӯҳ; машаққат, заҳмат.

Ҳар тарабро баробар аст караб,
Ҳар яминро муқобил аст ясор. *Хоқонӣ*

**КАРАЗМОН** کرزمان *ниг.* **карзмон.**

**КАРАК** کرک бедона, вартишк.

То набошад ҳамчу анқо хоса дар узлат ғуроб,
То набошад ҳамчу шоҳин хоса дар қудрат карак. *Анварӣ*

**КАРАМ** I *а.* کرم саховат, ҳиммат, кушодадастӣ, ҷавонмардӣ.

На дархӯрди сармоя кардӣ карам,
Тунукмоя будӣ аз он лоҷарам. *Саъдӣ*

Ҳар кӣ мақсудаш аз карам он аст,
Ки барорад ба олам овоза,
Бошад аз мисри ҷуду шаҳри карам
Хонаи ӯ буруни дарвоза. *Ҷомӣ*

**КАРАМ** II کرم сабзавоти хӯрокии лӯнда, ки аз баргҳои сафеди ба ҳам часпида иборат аст ва навъҳои гуногун дорад.

**КАРАМГУСТАР** کرم گستر бахшоянда, сахӣ, карим.

Латифи карамгустари корсоз,
Ки дорои хулқ асту донои роз... *Саъдӣ*

**КАРАМПЕША** کرم‌پیشه сахӣ, ҷавонмард, боҳиммат, карим.

Ҳар кӣ ба даргоҳи карампеша рӯ ниҳад, ба ҳар бадӣ, ки бошад, қабул уфтад. *«Нигори дониш»*

**КАРАНҶУ** کرنجو хоби даҳшатнок, кобус.

Зи ногаҳ бори пирӣ бар ман афтод,
Чу бар хуфта фитад ногаҳ каранҷу. *Фароловӣ*

**КАРАСТУН** کرستون тарозуи якпалла.

Хоҳӣ ба шумораш деҳ, хоҳӣ ба газофа,
Хоҳиш ба шоҳин зан, хоҳӣ ба карастун. *«Луғати Фурс»*

**КАРАФС** کرفس гиёҳе, ки гӯё, агар одами каждумзада онро хӯрад, мемурдааст.

Масоз айш, ки номардум аст табъи ҷаҳон,
Махӯр карафс, ки пур каждум аст буму саро. *Хоқонӣ*

**ҚАРАШМА** کرشمه нозу ишва; ишора бо чашм ва абрӯ.

Қарашмаҳои ғизолони маст мебахшад
Фароғат аз ду ҷаҳон ошиқони шайдоро. *Ҷомӣ*

Ояд ба яке карашма ду кор:
Ҳам лаъл фитад ба даст, ҳам ёр. *Шоҳин*

**КАРБ** *а.* کرب ғам, андӯҳ, ғусса.

Пайкаре аз карби миҳан чун хилол,
Қомате аз салхи фалак чун ҳилол. *Хисрави Деҳлавӣ*

Он яке чун Нӯҳ дар андӯҳу карб,
В-он дигар чун Аҳмад андар саффи ҳарб. *Румӣ*

**КАРБАС**||**КАРБАСА**||**КАРБАСУ** کربس||کربسه||کربسو калпесаи заҳрдор, калтакалоси заҳрнок.

**ҚАРБАШ**||**ҚАРБАША**||**ҚАРБАШУ** کربش||کربشه||کربشو *ниг.* **карбас.**

Шуд мижа гирди чашми ӯ з-оташ
Неши дандони каждуму карбаш. *Унсурӣ*

**ҚАРБОС** *ҳ.* کرباس матои сафеди дурушти нахӣ.

Чун бомдод шуд, [амир] асиронро бихонд ва ҳар мардеро як ҷомаи карбос дод. *«Таърихи Наршахӣ»*

**КАРБОСА** کرباسه калпеса, калтакалос.

Чоҳ пур карбосаву пур каждумон,
Хӯрди эшон пӯсти рӯи мардумон. *Рӯдакӣ*

**КАРВ**||**КАРВА** کرو||کروه (дандони) ковок, (дандони) пӯсида.

Боз чун баргирифт даст зи рӯй,
Карва дандону пушт чавгон аст. *Рӯдакӣ*

**КАРВИЁ** كرويا тухми як навъ гиёҳест, ки ба рӯи нон мепошанд, зираи румӣ.

Акнун начарад гавазн дар саҳро
Ҷуз сунбулу карвиёву овешан. *Носири Хисрав*

**КАРГ** كرگ *шакли кӯтоҳшудаи* **каргадан.**

Барошуфт Заҳҳок бар сони карг,
Шунид ин сухан, орзу кард марг. *Фирдавсӣ*

**КАРГАДАН** كرگدن ҳайвони ширхори говмешмонанди ғафспӯсти зӯр, ки дар болои биниаш як шох дорад ва бештар дар Ҳиндустону Африқо зиндагӣ мекунад.

Ба найза каргаданро барканад шох,
Ба зӯпин бишканад симурғро пар. *Фаррухӣ*

Филу каргадан бо эшон муқовамат натавонанд кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**КАРГАС** كركس 1. мурғи калони лошахӯр.

Равони бадандеш деви сапед
Диҳад каргасонро ба мағзат навид. *Фирдавсӣ*

Ранҷдоранда кам зияд чу магас,
Ҳаст камранҷ, аз он зияд каргас. *Саноӣ*

2. тири камони қадимӣ; ◇ **каргасони гардун** (*ё* **фалак**) ду ситора ба шакли каргас, ки онҳоро Насри Тоир ва Насри Воқеъ низ меноманд; *ниг.* **наср** II.

**КАРГАСТАБЪ** كركس‌طبع *кинояи аз* пастфитрат, дун.

Нанг дорам, ки шавам каргастабъ
Қ-аз хирад ном ҳумоёст маро. *Хоқонӣ*

**кард** كرد *асоси замони гузаштаи* **кардан.**

**КАРД** I كرد кор, амал, иқдом.

Пушаймон шуд аз карди худ шаҳриёр,
Аз он пунбаву ҷомаи зарнигор. *Фирдавсӣ*

Қард пеш ору гуфт кӯтаҳ кун,
Бо чунин гуфт кард ҳамраҳ кун! *Саноӣ*

**карду кор** корҳо, шуғлу кор.

Ҳар киро шавқи айш гирад сахт,
Боядаш карду корҳо бигзошт. *Анварӣ*

**КАРД** II كرد *ниг.* **курд** II.

**КАРДА** كرده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **кардан;** 2. кор, амал, кори кардашуда.

Қасе, к-ӯ хирадро надорад зи пеш,
Дилаш гардад аз кардаи хеш реш. *Фирдавсӣ*

Ҷон сарфи бутон кардаву андеша накарда,
Аз к а р д а в у нокарда пушаймонии бисьёр. *Мушфиқӣ*

**КАРДАКОР** كرده‌كار марди ботаҷриба, кордида.

Ҷоду набошад аз ту ба тунбул савортар,
Ифрит кардакору ту з-ӯ кардакортар. *Дақиқӣ*

**КАРДАН** كردن 1. ба ҷо овардан, анҷом додани коре ё амале, адо намудан.

Ҳар чӣ додӣ ба дастошон, хӯрданд,
Ҳар чӣ омад зи дасташон, карданд. *Ҷомӣ*

2. сохтан, бино кардан.

Бар оини шоҳон яке дахма кард,
Чи аз зарри сурху чи аз ложвард. *Фирдавсӣ*

Гуфтам: Ин ҷоми ҷаҳонбин ба ту кай дод ҳаким?
Гуфт: Он рӯз, ки ин гунбади мино мекард. *Ҳофиз*

3. тайёр намудан, ҳозир намудан; фароҳам овардан.

... Қи ман лашкаре кард хоҳам ҳаме,
Хурӯше баровард хоҳам ҳаме. *Фирдавсӣ*

4. ҷой додан; даровардан; андохтан ба ҷое; омехтан.

Нашояд банӣ-одами хокзод,
Қи дар сар кунад кибру тундиву бод. *Саъдӣ*

Номи ман дар номае як бор натвонист кард. *Ваҳшӣ*

5. гузоштан, тиққондан (даст ё ангуштро).

Дигар раҳ чун надорӣ тоқати неш,
Макун ангушт дар сӯрохи каждум. *Саъдӣ*

То кай андешаи ин олами пуршӯр кунӣ,
Даст то чанд дар ин хонаи занбӯр кунӣ? *Соиб*

6. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. кор кардан, ҷанг кардан ва ғ.

**КАРДАНӢ** كردنى 1. *сифати феълии замониояндаи* **кардан;** 2. кор, амал.

Кунун карданӣ кард ҷодупараст,
Маро бурд бояд ба шамшер даст. *Фирдавсӣ*

**КАРДАР** كردر дара; кӯҳу дара; замини пушта-пушта.

Хоразм кард лашкараш, ар бингарӣ, ҳанӯз
Бинӣ алам-алам ту ба ҳар дашту кардаре. *Унсурӣ*

Ё шеъри обдори ман аз дасти рӯзгор
Нақшулҳаҷар намуд бар он кӯҳу кардараш. *Хоқонӣ*

**КАРЕҲ** *а.* كريه зишт, бадандом; нафратангез; нофорам.

Ҷамоле сахт нохуш ва сурате азим кареҳ дошт. *Авфӣ*

Он беҳ ояд, ки шавам зишту кареҳ,
То бувам эмин дар ин кӯҳсору теҳ. *Румӣ*

**КАРЕҲМАНЗАР** كريه‌منظر зиштсурат, зиштрӯй, бадқиёфа.

**КАРЕҲУЛМАНЗАР** *а.* كريه‌المنظر *ниг.* **кареҳманзар.**

Марди қабеҳулваҷҳ ва кареҳулманзаре аз муқобили ӯ баромад. *Садри Зиё*

**КАРЗМОН‖КАРАЗМОН** كرزمان *ниг.* **гаразмон.**

Маҳу Хуршед бо Бирҷису Баҳром,
Зуҳал бо Тиру Зӯҳра бар каразмон. *Дақиқӣ*

**КАРИМ** *а.* كريم 1. сахӣ, босаховат; ҷавонмард, соҳибэҳсон.

Аз ҳама каримтар буд, ки аз сари он ҳама мол ва ҷамол озод омад. *Авфӣ*

Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту каримию мо фақир, эй дӯст. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳар чӣ омад ба дасти марди карим,
Ҳама дар пои дӯстон афшонд. *Ҷомӣ*

2. бахшандаи гуноҳ (сифати худо).

**КАРИМА** *а.* كريمه 1. *муаннаси* **карим;** 2. духтар.

Қаримаи хешро бо касе ақд мебандад. *Авфӣ*

Аз қабилае, ки куфви мо тавонад буд, каримаеро дар силки издивоҷи ту кашам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**КАРИМУЛАХЛОҚ** *а.* كريم‌الاخلاق баландҳиммат, босаховат.

Ӯ подшоҳе буд шуҷоъ ва каримулахлоқ, саховат ба ифрот дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**КАРКАДАН** كركدن *ниг.* **каргадан.**

**КАРКАМ** كركم қавси қузах, тирукамон, ки агар дар

вақти боридани борон офтоб барояд, дар ҳаво пайдо мешавад.

Фалак мар-ҷомаеро монад азрақ,
Мар-ӯро чун тирозе хуб каркам. *Баҳромӣ*

**ҚАРКАС** کرکس *ниг.* **каргас.**

**ҚАРМ** *а.* کرم ток, токи ангур.

**ҚАРМАНД** کرمند шитобкор, шитобкунанда.

Макун уммеди дуру ози дароз,
Гардиши чархи бин, чӣ карманд аст. *Хисравӣ*

**ҚАРОК** کراک паррандаи думдарозе аз қабили саъва, кур-кури карок.

Чунон андешад ӯ аз душмани хеш
Чу бози тезчангол аз кароко. *Дақиқӣ*

**ҚАРОМАТ** *а.* کرامت **1.** саховат; олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ, мурувват.

Қаромат ҷавонмардию нондиҳист,
Мақолоти беҳуда табли тиҳист. *Саъдӣ*

Сайидо, мӯҳтоҷи арбоби кароматнестам,
Аз қаноат ҷӯ пур аз оби равон дорам ҳанӯз.
*Сайидо*

**2.** *д.* кори фавқулоддае, ки гӯё аз авлиё содир мешудааст, он кори ғайриоддӣ, ки агар аз пайғамбарон содир шавад, мӯъҷиза меноманд.

Ин, ки ту дорӣ, қиёмат аст, на қомат,
В-ин на табассум, ки мӯъҷизасту кароматт. *Саъдӣ*

Хостам, ки аз ин маънӣ бо ту шаммае дар миён ниҳам, ту худ ба кароматe, ки дорӣ, ин сурат изҳор кардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚАРОМОТ** *а.* کرامات *ҷ.* **каромат 2.**

Чандон, ки задам лофи каромату мақомот,
Ҳеҷам хабар аз ҳеҷ мақоме нафиристод. *Ҳофиз*

Аз каромоти шайхи мо ин аст:
Шираро хӯрду гуфт, ширин аст.*

**ҚАРОН||ҚАРОНА** کران||کرانه *ниг.* **канор||канора.**

Ба Зобулситон аз карон то карон
Нишаста ба ҳар ҷой ромишгарон. (1) *Фирдавсӣ*

Киштӣ ба карона расид. (2) *Авфӣ*

**карона гирифтан** дур рафтан, дур шудан.

Зоҳид, аз маъракаи ишқ карон гир, карон,
Оҳи сарду дили афгори маро дидӣ? — Не! *Савдо*

**карона кардан** *аз касе* канорагирӣ аз касе, дур шудан аз касе.

Қарона бикардам зи ёрони бад,
Ки буньёди ман устувор аст ҳад. *Абӯшакури Балхӣ*

Қарона кардаӣ аз ман ту, худ надонистӣ,
Ки дил зи ишқи ту як бор дар миён омад. *Анварӣ*

**ҚАРОЧИДАН||ҚАРОҶИДАН** کراچیدن||کراجیدن бонг ва фарьёд задани мурғи хонагӣ баъд аз тухм кардан.

**ҚАРОШИДАН** کراشیدن парешон шудан, ошуфта шудан.

Буто, то ҷудо гаштам аз рӯи ту,
Қарошидаву тира шуд кори ман. *Оғоҷӣ*

**ҚАРОҶИДАН** کراجیدن *ниг.* **карочидан.**

**ҚАРОҲАТ** *а.* کراهت дилнокашӣ, нафратангезӣ, нафрат.

Боре падар ба кароҳат ва истеҳқор дар вай назар ҳамекард. *Саъдӣ*

Ин сим, [ки] ба ахлот заданд, сиёҳ омад, аҳли Бухоро нагирифтанд, султон хашм кардшон ва ба кароҳат бигирифтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАРОҲИЯТ** *а.* کراهیت *ниг.* **кароҳат.**

Ӯро аз куштани он мардумон аҷаб кароҳияте буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дигар рӯз муш аз сӯрох берун омад, гурбаро аз дур бидид, кароҳият дошт, ки наздики ӯ равад.
*«Калила ва Димна»*

**ҚАРПОС** کرپاس *ниг.* **карбос.**

Бимонем бо он раше панҷ хок,
Саропой карпосу ҷои мағок. *Фирдавсӣ*

**ҚАРР** I کر *ниг.* **кар II.**

**ҚАРР** II *а.* کر ҳамла, ҳуҷум.

Дасти талаб деҳ ба қалам гоҳ-гоҳ,
Шав ба сӯи хиттаи хат рӯ ба роҳ.
Бознишон аз раҳи касбу камол
Аз нами он ноижа карри малол. *Ҷомӣ*

**карру фарр** дар асной ҷанг аввал рӯ гардонда, пас аз он ҳуҷум кардан.

**ҚАРРА||ҚАРРАТ** *а.* کره||کرت дафъа, бор, навбат.

Гар наӣ девона, рав, мар-хешро девона соз,
В-ар чӣ сад раҳ мот гаштӣ, каррати дигар бибоз.
*Шамси Табрезӣ*

Шайх рӯзе чор каррат чун фақир
Баҳри гадья рафт бар қасри амир. *Румӣ*

**ҚАРРАНО(Й)** کرنا(ی) карнай, шайпур.

Ҷаҳон гашт пур нолаи карраной,
Ба олам дарафтод бонги дарой. *Хоҷу*

Кашида каррано гардан ба фарьёд,
Зада бар хирмани кӯҳ оташ аз бод. *Нозим*

**ҚАРРАТ** کرت *ниг.* **карра.**

**ҚАРРОР** *а.* کرار **1.** гаштаву баргашта ҳуҷумкунанда; **2.** яке аз лақабҳои Алӣ — домоди Муҳаммад.

Рустамдиле, ки бозую теғаш хабар диҳанд
Ҳангоми кин зи Ҳайдари каррору зулфиқор.
*Убайди Зоконӣ*

**ҚАРРОТ** *а.* کرات *ҷ.* **карра||каррат;** ба **каррот** борҳо, чандин бор, такрор ба такрор.

Ман ба каррот ба хидмати ту тазаллум кардам ва доди ман надодӣ. *Авфӣ*

Маҳро кӣ харад, ки ман ба каррот
Маҳ дидаму Муштарӣ надидам. *Саъдӣ*

**карроту маррот** борҳо, бисьёр мартаба, пай дар пай, такроран; **ба карроту маррот** борҳо, бисьёр борҳо.

Унгухон маҳобати Чингисхонро дар танзими умури мулк ва дафъи аодӣ ба карроту маррот мушоҳада кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРРОТАН** کراتن тортанак, анкабут.

Ҳамебистад синони ман равонҳо ҳамчу Бӯяҳьё,
Ҳаме бар шуд кумайти ман ба торе ҳамчу карротан. *Фарқадӣ*

**ҚАРРУБИЙ** *а.* کروبی *д.* фаришта, малак, фариштаи муқарраб (ба худо наздиктар), меҳтари фариштаҳо.

Назар ба гулшани рӯҳониён наяндозам,
Сарам ба пояи каррубиён фурӯ н-ояд.
*Убайди Зоконӣ*

Тақ-тақи гӯшткӯбӣ, чаранг-чаранги кафгир гӯши каррубиёнро кар мекард. *Садри Зиё*

**ҚАРСАНА** کرسنه ғалладонае монанди мош, говдона.

Болоҷӣ бо он иқтидор, ки ... дошт, ... ба бодинҷони хом ва ба анбаи хом ва карсанаи сабзи хом танаққул мекард. *«Хизонаи омира»*

**ҚАРҲ** *а.* کره ҷабр, маҷбурият; норизомандӣ; **ба карҳ** маҷбуран, зӯран.

Ҳар дуро ба карҳ пеши Алӣ ... оварданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҚАРҲАН** *а.* کرهاً маҷбуран, зӯран, бо дили нохоҳам.

Ҳар кадом карҳан чизе меоварданд ва медоданд. *Аҳмади Дониш*

**ҚАС** کس **1.** шахс, одам; нафар.

Гуфт дигар кас бояд фиристодан ва суханони хуш бояд гуфтан. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чӣ хуш гуфт доно, ки дар хона кас
Чу бошад, зи гӯянда як ҳарф бас. *Ҷомӣ*

Эй бародар, бидон, ки пояи зулм бисьёр бемадор аст, ки гуфтаанд: Зулм бар худ мекунад ҳар кас ба кас зулме кунад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** одами хуб, некӯкор.

Ҳар кӣ нокас бувад дар аслу сиришт,
Ба қолиби даҳр кас нашавад. *Ҷомӣ*

**3.** ҳеҷ кас, ҳеҷ кӣ (бо шакли манфии феълҳо).

Бе васли дилфурӯзи ту, эй бас ки гуфтаам,
Қасро мабод ишқу ғарибиву безарӣ. *Амъақ*

Бас гурсина хуфту кас надонист, ки кист,
Бас ҷон ба лаб омад, ки бар ӯ кас нагирист. *Саъдӣ*

**ҚАСАК** کسک акка, аккаи думдароз.

Ҳаргиз набувад шакар ба шӯрӣ чу намак,
На гоҳи шикар бошад чун боз касак. *Маҳмудӣ*

**ҚАСАЛ** *а.* کسل **1.** нотоб; бемор, мариз.

Ҳазрати эшон касал бошанд ҳам, намефаҳмиданд ва машғули ифодаи илмия ва дигар умури шаръия мешуданд. *Садри Зиё*

**2.** сустӣ, нотавонӣ, бемадорӣ; бeморӣ.

Дилу танро асал мадеҳ бисьёр,
К-он асал ҷуз касал наёрад бор. *Саноӣ*

**ҚАСАЛӢ** کسلی беморӣ, нотобӣ.

[Ҳазрати эшон] ҳатто сиҳҳату суқми худро намедонистанд ..., касе мумайизи касалию сиҳатӣ буд. *Садри Зиё*

**ҚАСАНДАР** کسندر нокас, ноаҳл, номард, фурӯмоя, паст.

Сазад мардро гар такаббур кунад,
Чу шаҳ некӯӣ бо касандар кунад. *Унсурӣ*

**ҚАСБ** *а.* کسب **1.** бо кӯшишу меҳнат ба даст овардани чизе; ҳосил кардани ризқ ва маош бо меҳнат; **2.** пеша, ҳунар, кор.

Гар таваккул мекунӣ, дар кор кун,
Қасб кун, пас такья бар ҷаббор кун. *Румӣ*

Қасби бозу — қуввати ҷону тан аст. *Зарбулмасал*

◇ **касби илм** дониш омӯхтан.

Бигзар зи касби илм, ки олуда кардаанд
Ҳар матлаби тамом ба чандин ҳазор баҳс. *Урфӣ*

**касби ҳунар** ба даст овардани ҳунар, ҳунар омӯхтан.

Рӯз дар касби ҳунар кӯш, ки май хӯрдани рӯз
Дили чун оина дар занги залом андозад. *Ҳофиз*

**касби камол кардан** дар илму дониш ва одобу ахлоқ комил шудан.

Қасби камол кун, ки азизи ҷаҳон шавӣ,
Қас бе камол ҳеҷ наарзад, азизи ман.*

**касби ширинӣ намудан** ширинӣ пайдо кардан, ширин шудан.

Намуд аз лаби лаъли ту касби ширинӣ
Ҳадиси ман, ки занад таъна бар ҳаловати қанд. *Шоҳин*

**ҚАСИМА** کسیمه хори шутур, хоре, ки шутур меҳӯрад, шутурхор.

Уштури гурсина касима хӯрад. *Рӯдакӣ*

**ҚАСИР** I *а.* کثیر бисьёр, зиёд, фаровон; *муқобили* **қалил.**

Ҷоҳаш на ба андозаи болову нишеб аст,
Ҷудаш на ба меъёри қалил асту касир аст. *Анварӣ*

Табдил ба маҳзи хушдилӣ ёфт,
Андӯҳ касиру роҳаташ кам. *Савдо*

**ҚАСИР** II *а.* کسیر шикаста, шикасташуда.

**ҚАСИРУЛМАНФААТ** *а.* کثیرالمنفعت серманфиат, серфоида.

Насоеҳ амри муҳим ва касирулманфаат хоҳад буд. *Садри Зиё*

**ҚАСИФ** I *а.* کثیف ғафс, қуюқ, ғализ.

Қасиф бар болои латиф будан муҳол аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **ҷайши касиф** лашкари бисьёр, қӯшуни анбӯҳ.

**ҚАСИФ** II *а.* کثیف чиркин, нопок, ифлос.

Ва аз рӯҳу ҷисми касиф ғайри зулмат чизе изҳор нашавад. *Аҳмади Дониш*

**ҚАСМА** کسمه кавҷак, мӯи тоб додашуда, ки занон барои зинат ба чакка гузоранд.

Арӯси бахт дар он ҳаҷла бо ҳазорон ноз
Шикаста касмаву бар барги гул гулоб зада. *Ҳофиз*

**ҚАСНӢ** کسنی *ниг.* **коснӣ.**

Равоиҳи карамат бо ситезарони табъ
Хавоси найшакар орад мизоҷи касниро. *Анварӣ*

**ҚАСОД** *а.* کساد ба фурӯш нарафтани мол, набудани харидор, беривоҷии бозор, сустии савдо; аз ривоҷ афтодани мол.

Ба ду чашми наргисинат, ба ду зулфи анбаринат,
Ба ду лаъли шаккаринат, ки касоди шаккар омад. *Шамси Табрезӣ*

Ҳар матое, ки харидӣ, касод бад-он роҳ ёфт. *Авфӣ*

**ҚАСОДӢ** کسادی беравнақӣ дар харидуфурӯш, сустии бозор; *муқобили* **равоӣ** I.

Дар таҳи гарди касодӣ шуд матоам поймол,
Рӯзгоре шуд хиҷолат аз дукон бошад маро. *Сайидо*

Аз таҳи гарди касодӣ натавон берун кард,
Ҷамъ кардем матоъе, ки дар ӯ савдо нест. *Мулҳам*

**КАСОЛАТ** *а.* كسالت 1. танбалӣ, сустӣ, коҳилӣ дар ҳаракат.

Авқоти азиз ба касолат гузаронидандӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ*

2. касалӣ, беморӣ, ранҷурӣ.

**КАСОФАТ** I *а.* كثافت ғафсӣ, ғализӣ.

**КАСОФАТ** II *а.* كثافت 1. чиркинӣ, нопокӣ.

Равон ҳаст зиндоние мустаманд,
Миёни касофат бимонда ба банд. *Асадӣ*

2. *маҷ.* наҳсӣ, шумӣ.

Ҳар кас аз суҳбати девона шарофат бинад,
Ҷуз мани хаста, ки як умр касофат бинам. *Савдо*

Баъд аз соате аз суҳбати саросар касофати ӯ мураххас шудем. *Аҳмади Дониш*

**КАСОФАТ** III *а.* كسافت 1. гирифтани офтоб ва моҳ; 2. *маҷ.* торикӣ, тирагӣ.

**КАСР** *а.* كسر 1. шикастан; шикаст, рахна, шикоф.

[Шоҳзода] ба ту расиду бар ту бибахшоиду касри ҳолатро ба тафаккуде ҷабр кард. *Саъдӣ*

Бас ки медорадам зи каср нигоҳ,
Нест касро ба касре аз вай роҳ. *Ҷомӣ*

2. нуқсон, камбудӣ, норасоӣ, камӣ.

Донист, ки ин касру нақс аз сафоҳати худи ӯ ва балоҳати элчии ӯст. *Аҳмади Дониш*

3. *мат.* як қисм аз чандин қисми воҳид, ададе, ки камтар аз воҳиди пурра бошад; **касри аъшорӣ** касре, ки ба ҳисоби даҳтой бароварда мешавад, мас. 'даҳьяк', 'садьяк'; **касри оддӣ** касре, ки ба ҳисоби ғайри даҳтой бароварда мешавад, мас. 'аз се як', 'аз панҷ чор'.

**КАСРА** *а.* كسره аломати зер, аломате, ки ба зери ҳарфи ҳамсадо гузошта шуда, бо «и» хонда шудани онро нишон медиҳад.

**КАСРАТ** *а.* كثرت бисьёрӣ, зиёдӣ; анбӯҳӣ.

Аз касрати ҷаҳл сухани туро гӯш накардам.
*Авфӣ*

Шаҳзода шабе аз ифроти таҷаррӯи шароб ва аз касрати саргармии бодаи ноб масти хоби фано то рӯзи ҳисоб шуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**касрати алоиқ** вобастагиҳои зиёд.

Эй мояи таҷаррӯд, то чанд боядат буд,
Аз касрати алоиқ афтода дар салосил. *Савдо*

**КАТ** كت 1. тахт, тахти подшоҳӣ.

Рӯзи Урмузд аст, шоҳо, шод зӣ,
Бар кати шоҳӣ нишину бода хӯр.
*Абӯшакури Балхӣ*

Фарози кати зарнигораш нишонд,
Чу бахт омадаш, дар канораш нишонд. *Ҳотифӣ*

2. чорпоя барои нишастан ва хобидан.

**КАТИБА** I *а.* كتيبه лашкар, қӯшун, сипоҳ; дастае аз лашкар.

**КАТИБА** II *а.* كتيبه навиштае, ки дар санг ё кошин нақш шуда, ба болои дар ё тоқи иморат шинонда шуда бошад; *муқ.* **китоба.**

**КАТИР** كتير шӯразамин дар саҳро, ки аз дур **чун** об менамояд; сароб.

Чун замини катир, к-ӯ аз дур
Ҳамчу об ояду набошад об... *Мантиқӣ*

**КАТИФ** *а.* كتف *ниг.* **китф.**

Он асаб, ки бар сари даст дард мекард, махраҷи ӯ аз сари катифи ӯст. *Низомии Арӯзӣ*

**КАТМ** *а.* كتم пинҳон кардан, пӯшидан; пинҳонкунӣ (махсусан сирро); ◇ **катми адам** олами нестӣ.

Писари ман аз катми адам ба] фазои вуҷуд омад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Дигар раҳ ба катми адам дарбарад
В-аз он ҷо ба саҳрои маҳшар барад. *Саъдӣ*

**КАТОН||КАТТОН** *а.* كتان 1. гиёҳи соқадарозе, ки аз соқаҳояш барои бофтани матоъҳои катонӣ ресмон ва аз донаааш равған ҳосил мекунанд, зағир; 2. матое, ки аз нахи пояи зағир бофта мешавад, суфи канабӣ.

Зи каттону абрешиму мӯи қаз
Қасаб кард пурмоя дебою хаз. *Фирдавсӣ*

Ба ҳеҷ кисватам аз тан нарафт урьёнӣ,
Фурӯғи моҳаму дар ҷомаи катон шудаам. *Шоҳин*

**КАТОРА||КАТОР** *ҳ.* كتاره||كتار шамшери кӯтоҳи дудама, қаддора.

[Бӯзина] шабҳо каторае чун қатраи об бар даст гирифта, бар болини шоҳ пос медод.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Сари он ду чашм гардам, ки чу ҳиндуёни раҳзан
Ҳамаро зи нӯги мижгон зада бар ҷигар катора.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАТТОН** *а.* كتان *ниг.* **катон.**

**КАТХУДО(Й)** كتخدا(ی) *ниг.* **кадхудо(й).**

**КАФ(Ф)** I كف 1. он чӣ ки ҳангоми ҷӯшидан ё мавҷ задани об ва ё вақти собун задан пайдо мешавад; кафк.

Ҷоҳил нарасад дар сухани жарфи ту, оре,
Каф бар сари баҳр ояду дурдона ба поёб. *Хоқонӣ*

Ҳилми эшон каффи баҳри ҳилми мост,
Каф равад, ояд, вале дарьё ба ҷост. *Румӣ*

Ба гесӯяш кафи собун даромехт,
Чу кофуре, ки бо мушки тар омехт. *Нозим*

2. оби даҳан.

Ҳамон Соми Найрам барорад хурӯш,
Каф андозаду бар ман ояд ба ҷӯш. *Фирдавсӣ*

**КАФ(Ф)** II *а.* كف 1. рӯи даст, рӯи панҷа; даст.

Агар соғар надорам, май биёвар,
Ду кафро ҳамчу соғар метавон кард.
*Шамси Табрезӣ*

2. як мушт чизе.

Ҳар кафи хок дар ин дашт ба рангест ба рақс,
Гарди бодаш ҳама як даста пари товус аст.
*Шавкат*

**кафи сафед** *кинояи аз* барф; **кафи чинор** *кинояи аз* барги чинор.

Зи хок бо дирам ояд кафи чинор бурун,
Гар аз маҳабби кафи ӯ вазад насими шимол.
*Шавкат*

3. *маҷ*. силӣ, шаппотӣ, торсакӣ; **каф задан** а) чапак задан; б) шаппотӣ задан.

В-агар барзанад каф ба рухсори ту,
Шавад тира з-он захм дидори ту. *Фирдавсӣ*

4. *киноя аз* саховат, каримӣ.

Санг дар дил монда аз шарми виқораш кӯҳсор,
Баҳр аз шавқи кафаш каф бар даҳон бардошта.
*Савдо*

◇ **кафи мусавӣ** *ниг.* **яд (яди байзо).**

Баровард насрин кафи мусавӣ,
Намуда сабо мӯъҷизи исавӣ. *Хоҷу*

**кафи пой** таги пой, қисми поёнии пой, ки ба замин гузошта мешавад.

Дасту каффи пои пирон пуркалахҷ,
Риши пирон зард аз бас дуди нахҷ. *Рӯдакӣ*

Бандаи зулфайни ту шуд ғолия,
Хоки каффи пои ту кофур бод. *Анварӣ*

**кафи род** дасти саховатманд.

Дар дил сабаби меҳру вафои ту се чиз аст:
Гуфтори хушу рӯи кушодасту кафи род. *Муиззӣ*

**каф ғунча кардан** дастро пӯшидан, мушт кардан; **аз каф (берун) додан** аз даст додан; талаф кардан.

Бихӯр чизе аз молу чизе бинех,
Тамомӣ ба як бор аз каф мадеҳ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Маҳори уштур аз каф дод берун,
Ба сӯи хорбун рӯ кард Маҷнун. *Мулҳам*

**хоридани кафи даст** аломати ин ки гӯё ба дасти кас пул меомадааст; **аз кафи даст мӯ баровардан** кори ношуданӣ кардан; **ба каф (дар)омадан** ба даст даромадан; ҳосил шудан, пайдо шудан.

Мисриёнро ҷамъ оред ин тараф,
То дарояд он чӣ меҷӯям, ба каф. *Румӣ*

**ба каф омадани домани давлат** хушбахт шудан.

Чӣ кунам, ки домани ин давлат ба каф ояд ва абвоби саодат ба рӯям кушояд? *Садри Зиё*

**ба(р) кафи даст ниҳодан** зоҳир кардан, нишон додан.

Эй, ҳунарҳо ниҳода бар кафи даст,
Айбҳо баргирифта зери бағал,
То чӣ хоҳӣ харидан, эй мағрур,
Рӯзи дармондагӣ ба сими дағал. *Саъдӣ*

**кафи дастамро бӯ накарда будам** *зарб.* аз ғайб хабар надоштам.

**КАФАЛ** *а.* كفل сурин, рон, сағрӣ.

Зин барниҳод ва пеши кафали ӯ шуд, то ӯро пордум ниҳод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Кӯҳест кумайташ, ки зи ёлу кафали ӯ
Шери яларо кӯфта гардад кафалу ёл. *Муиззӣ*

◇ **кафал гирд кардан** фарбеҳ шудан.

Қафал гирд карданд гӯрони дашт,
Магар шер аз он гӯргаҳ даргузашт. *Низомӣ*

**КАФАН** *а.* كفن порчаи сафеде, ки мурдаро ба он печонда гӯр мекунанд.

Аз ҳазорон ҳазор неъмату ноз
На ба охир ба ҷуз кафан бурданд? *Рӯдакӣ*

Баъзе одамоне, ки дар ин вақт аз гуриснагӣ мурда буданд, кафан ҳаме ёфт намешуд.
*«Убайдуллонома»*

◇ **кафан пора кардан** аз бало ва офати калоне раҳо шудан, аз беморие шифо ёфтан.

**КАФАНДУЗД** كفن دزد касе, ки гӯри навро кушода кафан медуздад; ◇ **раҳмат ба кафандузди аввалӣ** (*ё* **қадим, порсола**) *зарб.* дар мавридҳое гуфта мешавад, ки озордиҳандаи баъдина аз пештара бадтар бошад, рӯз аз рӯз бадтар шудани коре.

**КАФАНДӮЗ** كفن دوز касе, ки барои мурдагон кафан медӯзад.

Бари ман кунун пок чизе фирист,
Чу мурдам, кафандӯзу баззе фирист. *Фирдавсӣ*

**КАФАРА** *а.* كفره *ҷ.* **кофир.**

Алами бисёр аз кафараи фаҷара ба вай мерасид. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**КАФГИР** كفگير асбобе, ки бо он кафки хӯрокро мегиранд ва хӯрокҳои ғайриобакиро мекашанд.

Тақ-тақи гӯшткӯбӣ, ҷаранг-ҷаранги кафгир гӯши каррубиёнро кар мекард. *Садри Зиё*

**КАФИДАН** كفيدن таркидан, шикофта шудан, аз ҳам ҷудо шудан.

Кафидаш дил аз ғам чу як кафта нор
Кафида шавад санги тиморхор. *Рӯдакӣ*

Шигифт нест, дилам чун анор агар бикафад,
Ки қатра-қатраи хунаш ба нордон монад. *Саъдӣ*

**КАФИЛ** *а.* كفيل зомин; гарав.

Хоҷа... бад-он тиҷорат мекард ва бе кафилу раҳн ба мардум қарз медод. *«Равзат-ус-сафо»*

**кафили касе шудан** корҳои касеро ба зимма гирифтан; барои кирдори касе ҷавобгарӣ ба гардан гирифтан.

Чун кафили ман шуд ӯ дар корҳо,
Пас чаро чун хар кашам ман борҳо?! *Румӣ*

**КАФК** كفك *ниг.* **каф(ф)** I.

Боз ба кирдори уштуре, ки бувад маст,
Кафк барорад зи хашму зояд шайтон. *Рӯдакӣ*

**КАФО** كفا сахтӣ, ранҷ, машаққат, тангӣ.

Ҷаҳон ба адли ту шуд он чунон ки мумкин нест,
Ки бар диле расад аз ҷаври рӯзгор кафо.
*Шамси Фахрӣ*

**КАФОН(И)ДАН** كفاندن||كفانيدن таркондан, шикоф кунондан, шикоф кардан.

Ҳар он сар, ки дорад хаёли гурез,
Бибояд кафонидан аз теғи тез. *Дақиқӣ*
Ҳайбаташ алмоси сахтро бикафонад,
Чун бикафонад ду чашми мор зумуррад.
*Манучеҳрӣ*

**КАФ(Ф)ОРА||КАФ(Ф)ОРАТ** *а.* كفاره||كفارة он чизе, ки дар товони гуноҳ дода мешавад, фидья; **каффораи ямин** товони қасами шикаста, садақае ки одами қасамшикаста бояд диҳад.

Озурдани дили дӯстон ҷаҳл аст ва каффораи
ямин саҳл. *Саъдӣ*

**кафорат кардан** барои гуноҳе садақа додан, ба ивази гуноҳе коре кардан.

Дӣ саҷда ҳамекардӣ, кардӣ гунаҳе ҳоил,
Май нӯшу гуноҳатро имрӯз кафорат кун. *Муиззӣ*

**КАФОФ||КИФОФ** *а.* كفاف он миқдор хӯрок, ки ба инсон кифоя бошад, он чи ки каму зиёд набуда, ба қадри ҳоҷат аст; хӯроки рӯзмарра, рӯзӣ.

Ҳезум мефурӯхт ва дар ваҷҳи кафоф сарф мекард. *Авфӣ*

Оқилро аз ҳутоми ин ҷаҳон ба кафофе хурсанд бояд буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бар он қадар чу кафофи маоши ту бишавад,
Равию нони ҷаве аз яҳуд вом кунӣ. *Ибни Ямин*

**КАФСАН** كفسن *тағр.* ҳаққест, ки амлокдор ва иҷорадор аз хирман ғайр аз ҳаққи подшоҳӣ ва авқоф мегирифтанд.

**КАФТА** كفته кафида; **кафта нор** анори кафида.

**КАФТАН** كفتن кафидан.

Чу зад теғ бар фарқи он номдор,
Сараш кафт аз он захм ҳамчун анор. *Дақиқӣ*
Бигуфт ину дил пур зи кина бирафт,
Ҳаме бар танаш пӯст гуфтӣ бикафт. *Фирдавсӣ*

**КАФТАР** كفتر *ниг.* **кабӯтар.**

Чу сармо шавад, сахт лоғар шаванд,
Ба овоз монанди кафтар шаванд. *Фирдавсӣ*

**КАФТОР** كفتار ҳайвони ваҳшии сагмонанди лошахӯр, ки пӯсти хол-хол дорад.

Юзу кафтору гург бо рӯбоҳ
Душманонанд, ҳар яке бадхоҳ. *Саноӣ*

**КАФУР** *а.* كفور кӯрнамак, ҳақношинос.

Ғофилон аз файзи ту зокир шаванд,
В-он кафурони ниам шокир шаванд. *Румӣ*

**КАФФ** I كف *ниг.* **каф(ф) I.**

**КАФФ** II *а.* كف *ниг.* **каф(ф) II.**

**КАФФОРА||КАФФОРАТ** *а.* كفاره||كفارة *ниг.* **каф(ф)ора||каф(ф)орат.**

**КАФЧ** كفچ кафки даҳан.

Фурӯ ҳишта лафчу бароварда кафч
Ба кирдори қиру шабаҳ кафчу лафч. *Фирдавсӣ*

**КАФЧА** I كفچه чумчаи калон; кафлез; чойгардон.

**КАФЧА** II كفچه печу тоби сари зулф, турра.

**КАФЧАЛЕЗ** I كفچليز кафлез, кафча; кафгир.

Ба кафчалез шутурро касе, ки об диҳад,
Бувад ҳар оина аз аблаҳиву шайдоӣ.*

**КАФЧАЛЕЗ** II كفچليز кафлезак, баччаи қурбоққа, ки дум дорад ва ҳанӯз дасту по набаровардааст.

Наҳанг буд адӯ, кафчалез гашт аз бим,
Чу зин ниҳодӣ бар ҷудии муҳитосо. *Асири Ахсикатӣ*

**КАФШ** كفش пойафзол, попуш.

Тиҳипой рафтан беҳ аз кафши танг,
Балои сафар беҳ, ки дар хона ҷанг. *Саъдӣ*
Аз рост бигуфтамат сухан, бовар кун,
К-аз чоруқи кӯҳна кафши нав хуштарак аст. *Савдо*

◇ **кафш хостан** нияти сафар кардан; **кафш пеши пои** *касе* **гузоштан** (ё **ниҳодан, овардан**) дар хизмати касе будан; **ҳар ду поро дар як кафш кардан** дар коре исрору инод кардан.

**КАФШГАР** كفشگر кафшдӯз, пойафзолдӯз.

Зан чу ин бишнида шуд, хомӯш буд,
Кафшгар конову марде лӯш буд. *Рӯдакӣ*
Чунин то яке кӯдаки кафшгар
Зане хост бо чизу ному ҳунар. *Фирдавсӣ*

**КАФШДӮЗ** كفشدوز пойафзолдӯз.

Пирамарде латиф дар Бағдод
Духтарашро ба кафшдӯзе дод. *Саъдӣ*

Кафшдӯзе буд зарифтабъ ва равшанравон, ҳаззол ва сухандон. *Садри Зиё*

**КАФШЕР** كفشير 1. танакор, моддае, ки ҳангоми ба ҳам пайвастани фулуззот бо калъагӣ ба кор меравад; 2. ба ҳам пайваст кардани чизҳои фулузӣ ба воситаи фулуззоти гудохта.

Хурд бишкастиам, кунун шояд
Ки кунӣ ин шикастаро кафшер. *Масъуди Саъд*
Аз он зар мебарад устоди зарсоз,
Ки бо кафшер пайвандад ба ҳам боз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КАЧА||КАҶА** كچه||كجه ангуштарини бенигин.

Ҳангомаи шаб гузашту шуд қисса тамом,
Толеъ ба кафам яке наандохт кача. *Рӯдакӣ*

◇ **кача гул кардан** фош гардидани сирри ниҳонӣ, ёфт шудани чизи пинҳонӣ; *ниг.* **качабозӣ.**

**КАЧАБОЗӢ||КАҶАБОЗӢ** كچه بازى||كجه بازى бозие, ки иштироккунандагони он дар ду тараф қарор мегиранд ва яке ангуштаринеро дар кафаш пинҳон мекунад, дигарон муштҳояшонро гиреҳ мекунанд ва ба пеши яке аз тарафи муқобил меоянд, ӯ бояд дар кафи кӣ будани ангуштаринро ёбад. Агар ангуштарин ёфт шавад, «кача гул кард» мегӯянд ва бозӣ буридагӣ ҳисоб мешавад.

**КАЧАЛ** I كچل кал.

**КАЧАЛ** II كچل одам ё чорпои каҷпо.

**КАЧАЛИДАН** كچليدن лангидан, лангида роҳ рафтан.

Дар мамлакати ҳусни ту ишқам началидо,
Пои хирадам дар раҳи шавқат качалидо. *Савдо*

**КАЧКӮЛ** كچكول *ниг.* **кашкӯл.**

**каш** كش *асоси замони ҳозираи* **кашидан.**

**-каш** كش *суффикси исмсоз* 1. маънои кашанда ё аз сар гузаронандаро медиҳад, мас. 'ҷафокаш', 'обкаш', 'сураткаш', 'заҳматкаш'; 2. мафҳуми нав ба вуҷуд меорад, мас. 'пешкаш—ҳадья'; 'тиркаш— тирдон'; 'дудкаш—мӯрӣ'; 'бодкаш—олатест барои хунгирӣ'; 'хаткаш—ҷадвал'.

**КАШ** I کش оғӯш, бар, сина; бағал.

Чунин гуфт, к-ин кӯдаки шерфаш
*Маро парваронанд бояд ба каш. Фирдавсӣ*

Биёндохт шамшеру тиркаш ниҳод,
Чу фармонбарон даст бар каш ниҳод. *Саъдӣ*

Май ба зери кашу саҷҷодаи зӯҳдам бар дӯш,
Оҳ агар халқ шаванд огаҳ аз ин тазвирам. *Ҳофиз*

**КАШ** II کش *ниг.* **гаш.**

**КАШ** III کش номи қадими шаҳри Шаҳрисабз (дар Ӯзбекистон).

**КАША** I کشه хате, ки бо қалам ё бо асбоби дигар кашида мешавад.

**КАША** II||**КАШША** کشه гадо, касе, ки гадоӣ мекунад.

Қашша бар банде гирифтӣ дар гадоӣ сарсарӣ
Аз табори худ, ки дидӣ кашшае барбандадо.
*Асҷадӣ*

**КАША** III کشه танг (абзори асп).

**КАШАФ** کشف 1. сангпушт.

Пушти ҳомун кунад чу рӯи ҳадаф,
Рӯи гардун кунад чу пушти кашаф. *Саноӣ*

2. *нуҷ.* галаситораи Саратон.

Чу кард ахтари фаррух Эраҷ нигоҳ,
Қашаф дид толеъ, худованди моҳ. *Фирдавсӣ*

3. номи дарьёе дар Хуросони қадим.

Чунон аждаҳо, к-ӯ зи рӯди Қашаф
Бирун омаду кард гетӣ чу каф. *Фирдавсӣ*

**КАШБАР** کش بر хушқадду қомат.

Фитна шудам бар он санами кашбар,
Хоса бад-он ду наргиси дилкаш-бар. *Дақиқӣ*

**КАШИДА** کشیده 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **кашидан;** 2. дароз, баланд.

Нахли мавзуни гулшани оҳем,
Оҳи мо қомати кашидаи мост. *Толиби Омулӣ*

3. нақше, ки занон ба рӯи порча медӯзанд, нақши гулдӯзӣ, йӯрма.

Шахсам зи фурқати ту чу зарри кашида шуд,
Мӯям зи ҳасрати ту чу сими кашида гир. *Муиззӣ*

4. шапоттӣ, торсакӣ, шапалоқ.

**КАШИДАН** کشیدن 1. аз ҷое ба ҷое овардан ё бурдан; кашонидан.

Санг кашидандӣ, то буньёди хона маҳкам кардандӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. бардоштан, боло бурдан.

Яке баччаи фаррух омад падид,
Кунун тахт бар абр бояд кашид. *Фирдавсӣ*

3. дароз гардидан.

Биболид кӯҳ, обҳо бардамид,
Сари рустанӣ сӯи боло кашид. *Фирдавсӣ*

4. роҳӣ шудан, равона шудан.

Аз Эрон сӯи Зобулистон кашид,
Або пилтан сӯи Дастон кашид. *Фирдавсӣ*

5. давом намудан, кашол ёфтан.

Ҳашт моҳ ҷанг бикашид ва шомиён ба сутӯҳ омаданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

6. гузарондан, чидан, мас. гавҳарро ба ришта; **гавҳар ба (дар) ришта кашидан** а) гавҳарро ба ришта даровардан (чидан); б) *маҷ.* шеъри фасеҳ ва балеғ гуфтан.

Низомӣ, ки дар ришта гавҳар кашид,
Қаламдидаҳоро қалам даркашид. *Низомӣ*

7. аз сар гузаронидан, дидан.

Куҷост ҳамнафасе то ба шарҳ арза диҳам,
Ки дил чӣ мекашад аз рӯзгори ҳиҷронаш. *Ҳофиз*

Ноомадагон агар бидонанд, ки мо
Аз даҳр чӣ мекашем, н-оянд дигар. *Хайём*

8. молидан.

Гар диҳад дастам, кашам дар дида ҳамчун тӯтиё
Хоки роҳе, к-он мушарраф гардад аз ақдоми дӯст.
*Ҳофиз*

9. пайвастан; рафта расидан; мансуб будан.

Бад-ӯ гуфт: Ман хеши Гарсевазам,
Ба шоҳ Офридун кашад парвазам. *Фирдавсӣ*

10. баркаш кардан, вазн кардан, баркашидан; 11. расм кашидан, нақшакашӣ кардан; **сурат кашидан** нақш (расм) баровардан, рассомӣ кардан.

Пеши ту мусаввир накашад ғайри хиҷолат,
Чун сурати хуби ту кашидан кӣ тавонад?
*Мушфиқӣ*

12. баровардан, кандан(-и либос, мӯза ва ғ.).

Бикашам аз туву бо домани худ пок кунам
Мӯза аз пои ту, эй сарви ҳумоюнтимсол.*

13. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'даст кашидан', 'ранҷ кашидан'.

**КАШИШ** I کشش майл; ҷазб, ҷозиба.

Ба раҳмати сари зулфи ту восиқам, в-арна
Қашиш чу набвад аз он сӯ, чӣ суд кӯшидан?
*Ҳофиз*

То ки аз ҷониби маъшуқа набошад кашише,
Кӯшиши ошиқи бечора ба ҷое нарасад.*

**КАШИШ** II کشیش рӯҳонии исавиён, рӯҳонии насрониён.

Қашише баромад бар он дайри пир,
Саре ҳамчу ширу диле ҳамчу қир. *Хоҷу*

**КАШК** کشک 1. чаккаи хушк кардашуда, курут.

Яке буд дастор дар зери машк,
Ба бозор шуд, гӯшт оварду кашк. *Фирдавсӣ*

Қадре равған, кашк ва пашм, чунончи бизоати шубонон бошад, баргирифтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. навъе аз таом аз орди гандум ё ҷав, бо шири гӯсфанд (монанди ҳариса); 3. ҷави реза кардашуда.

**КАШ-КАШОН** کشکشان кашола карда, кашон-кашон, кашол-кашол; оҳиста-оҳиста.

Пашм бар абрешим омад каш-кашон.
Регҳо ҳам орд шуд аз саъяшон. *Румӣ*

**КАШКИН||КАШКИНА** کشکین||کشکینه ҷавин; нони ҷавин.

Зоҳид... аз такаллуфоти хӯришу пӯшиш, ба кашкина ва пашмина қаноат намуда [буд].
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**кашкин нон, нони кашкин** нони ҷавин.

Қашкин нонат накунад орзу,
Нони самин хоҳӣ гирду калон. *Рӯдакӣ*

**КАШКОБ** كشكاب **1.** хӯроке ки аз оби қурут, пиёз ва равған тайёр карда бо нони фатири гарм мехӯранд; қурутоба.

Он ҷо дар тобистон дар бозорҳо кашкоб фурӯшанд. *Носири Хисрав*

**2.** оши ҷав; **3.** оби ҷав, пиво.

**КАШКӮЛ** كشكول **1.** косаи завраққшакл (бештар аз пӯсти норҷил — кокос), ки дарвешон ба китф овехта ё ба даст гирифта мегарданд; косаи гадоён; **2.** гадо, соил.

**КАШМАКАШ** كشمكش **1.** кашидан ва сар додани чизе, кашокаш; **2.** *маҷ.* низоъ, ситеза, мунокиша, гирудор; машаққат, азоб.

Чашм кашид ҳанҷаре, лаъл намуд шаккаре,
Бу ки миёни кашмакаш ҳадья ба ошно расад.
*Шамси Табрезӣ*

**КАШМИРӢ** كشميرى мансуб ба вилояти Қашмир; **шоли кашмирӣ** шоли мулоим, ки дар Қашмир бофта мешавад.

Аз фӯтаи шоли кашмирӣ гармии кампал зиёдатар аст. *Садри Зиё*

**КАШНИЗ** كشنيز *ниг.* **гашниз.**

**КАШОВАРЗ** كشاورز деҳқон, барзгар, коранда.

На марди кашоварзу на барзгар,
На хоку на кишвар, на буму на бар. *Фирдавсӣ*
Кашоварз бар гов бандад лубоб,
Зи говоҳану гов ҷӯяд мурод. *Низомӣ*

**КАШОВАРЗӢ** كشاورزى деҳқонӣ, киштукор, зироат.

Чӣ турфаст ин кашоварзӣ намудан,
Фаридун киштану Хоқон дурудан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КАШОКАШ** كشاكش *ниг.* **кашмакаш.**

Чу дар дастам он зулфи саркаш фитод,
Аз ӯ ҷони ман дар кашокаш фитод. (2) *Хоҷу*
Ба уммеде, ки меафрӯзам оташ,
Нишаста пои сарве дар кашокаш. (2) *Мулҳам*

**КАШОМИРА** كشاميره *ҷамъи арабишудаи* **кашмирӣ.**

Рофеъ аз шуарои кашомира ва соҳиби афкори нодира аст. *«Хизонаи омира»*

**КАШОН** كشان **1.** *феъли ҳоли замони ҳозираи* **кашидан;** **2.** дароз, кашидашуда; кашол.

Бар ин чанбари чархаи осмон
Раҳи Қаҳкашон чун раҳи кӯҳ кашон. *Хоҷу*

**КАШОН-КАШОН** كشان كشان кашола карда.

Ҳалқа созад каманди чин дар чин,
Барад ӯро кашон-кашон сӯи Чин. *Мушфиқӣ*

**КАШТӢ** I كشتى *ниг.* **киштӣ** I.

**КАШТӢ** II كستى *ниг.* **киштӣ** II.

**КАШФ** *а.* كشف **1.** кушодани чизе, бардоштани парда аз рӯи чизе; ошкор кардан, зоҳир кардан; **кашфи матлаб** ошкор намудани матлаб.

Изҳори матлабе накард ... Бинобар кашфи матлаб пурсидам: Аз куҷо меоянд? *Садри Зиё*

**кашф кардан** ошкор намудан, зоҳир намудан; кушодан; ёфтан, фаҳмидан (сирро).

Зи ҳар навъ ахлоқи ӯ кашф кард,
Хирадманд, покизадин буд мард. *Саъдӣ*
Рӯи хубат ояте аз лутф бар мо кашф кард,
З-он замон ҷуз лутфу хубӣ нест дар тафсири мо.
*Ҳофиз*

**2.** кушодани асрори ғайб ва ҳодисаи оянда.

Сӯфии майхора, ки гӯяд зи ҳол,
Гар ҳама кашф аст, мадон ҷуз хаёл.
*Хисрави Деҳлавӣ*
Ману мастию завқи майпарастӣ,
Чӣ кор ояд маро кашфу каромот? *Ҷомӣ*

**КАШХИРОМ** كشخرام хушхиром, хушрафтор, он кӣ хиромон роҳ меравад.

Биншаст бар канори ману бода нӯш кард
Он моҳи сарвқомату он сарви кашхиром. *Анварӣ*

**КАШХОН** *а.* كشخان дайюс, қалтабон; марди беору беномӯс.

**КАШХОНӢ** كشخانى дайюсӣ, қалтабонӣ; беорӣ, беномӯсӣ.

Бинишонад зи ҷаҳлу кашхонӣ
Падари пирро ба дарбонӣ. *Саноӣ*

**КАШША** I كشه ҷорпои полонафканда.

**КАШША** II كشه *ниг.* **каша** II.

**КАШШОФ** *а.* كشاف **1.** касе, ки бисьёр кашф мекунад, кашфкунанда, кушоянда, шарҳу тафсиркунанда; **2.** номи китоби тафсири Маҳмуд ибни Умар аз-Замахшарӣ (1075—1143), ки яке аз китобҳои дарсии мадрасаҳои кӯҳна будааст.

Мушкили ишқ чу аз дурдкашон гардад кашф,
Чанд дар мадраса дарди сари «Кашшоф» кашем.
*Ҳофиз*

**КАШӢ** كشى *ниг.* **гашӣ.**

**КАЪБ** I *а.* كعب **1.** ҳар банди устухон, махсусан буҷулаки пой, шитолинг.

Қорун битарсид ва бархост, то бигурезад, замин пои ӯро то каъб фурӯ бурд. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** тоси бозии нард, мӯҳраи шашпаҳлӯи мураббаи аз устухон тарошидашуда, ки дар рӯйҳои он аз як то шаш хол нақш шудааст.

Чашмат бикушо ба гардиши каъб,
Дар дафъи малол пеша кун лаъб. *Файзӣ*

◇ **каъби гург** мӯҳрае, ки онро баъзе қосидон ва шотирон дар пои худ мебастанд ва чунин ақида доштанд, ки гӯё бо ин восита ҳарчанд бидаванд, гург барин хаста намешаванд.

Зи хурдон басе фитна ояд бузург,
Ки дар пои пайкон бувад каъби гург. *Низомӣ*

**каъби ғазол** навъе аз ширинӣ, шакарпора.

**КАЪБ** II *а.* كعب *мат.* ҳосили зарби сегонаи ададе ба худаш, мас. 3×3×3, ки ҳосили он 27 мебошад; ин ҳосилро мукаъаб ва худи амалро каъб меноманд.

**КАЪБА** *а.* كعبه **1.** хонаи ҷоргӯшае дар шаҳри Макка, ки зиёратгоҳи мусулмонон аст ва дар вақти намоз ба он рӯ меоваранд; Байтулҳаром.

Чу Қаъба қиблаи ҳоҷат шуд, аз диёри баид
Раванд халқ ба дидораш аз басе фарсанг. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* ҷои азиз ва мавриди эҳтирому муҳаббат.

Дар Қаъбаи кӯи ту ҳар он кас ки биёяд,
Аз қиблаи абрӯи ту дар айни намоз аст. *Ҷомӣ*

Кӯи ту қибла, Қаъбаи ман остони туст,
Ҳоҷат ба Қаъба нест, ки баҳри дуо равам.
*Мушфиқӣ*

**КАЪБАРАВ** كعبه‌رو **1.** касе, ки ба Қаъба меравад, каъбараванда; ҳоҷӣ; **2.** *маҷ.* ошиқе, ки аз паи дидори ёр мегардад.

Нолон ба сари кӯи ту оем, ки завқест
Дар қофилаи каъбаравон бонги ҷарасро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҚАЪБАТАЙН** I || **ҚАЪБАТОН** *а.* كعبتين || كعبتان Байтулҳаром (яъне Қаъба) дар Макка ва Байтулмуқаддас дар Фаластин.

**КАЪБАТАЙН** II *а.* كعبتين ду тоси мукааби бозии нард.

Бар хатою ҷурми худ воқиф шуданд,
Гарчи моти каъбатайни шаҳ шуданд. *Румӣ*

Мандоз каъбатайни дағал дар бисоти ҳусн,
Дар нарди ишқ бурд ҳарифе, ки бохт пой.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

◇ **каъбатайни даҳр** шабу рӯз, рӯзгор; гардиши даврон.

Нақши се-шаш талаб макун аз каъбатайни даҳр,
К-ин нақши панҷрӯза бирун аз хаёл нест.
*Убайди Зоконӣ*

**КАЪБАТОН** *а.* كعبتان *ниг.* **каъбатайн** I.

**КАЪС** *а.* كأس коса, ҷом; *муқ.* **кос** I 1.

Маст аст замин, зеро хӯрдаст ба ҷои май
Дар каъси сари Ҳурмуз хуни дили Нӯшервон.
*Хоқонӣ*

**КАҲ** كه *ниг.* **коҳ.**

**КАҲГИЛ** كهگل *ниг.* **коҳгил.**

**КАҲДОН** كهدان *ниг.* **коҳдон.**

**КАҲДУД** كهدود *ниг.* **коҳдуд.**

**КАҲИЛ** *а.* كحيل сурма кашидашуда.

Чашми ҷодуи ту бе воситаи кӯҳл каҳил,
Тоқи абрӯи ту бе шонбаи вусма васим. *Саъдӣ*

**КАҲКАШОН** كهكشان *ниг.* **коҳкашон.**

**КАҲЛ** *а.* كهل марди миёнасол (байни сӣ ва панҷоҳ).

...Қ-ӯ рамид аз баъзе авсофи башар,
Шайх набвад, каҳл бошад, эй писар. *Румӣ*

**КАҲЛА** كهله резаҳои зар, нуқра, қурғошим ва ғ., ки дар натиҷаи соидан ё арра кардан ба вуҷуд меоянд.

Бар каҳлаи ҳиҷронт кунун ронӣ кафшер,
Бар каҳлаи доғаш-бар кафшер наронӣ. *Мунҷик*

**КАҲО** كها хиҷил, шарманда.

Ба дасти худ кӣ кунад бо худ ин, ки ман кардам,
Қаҳои тавбаам охир зи аҳмақӣ то кай? *Низорӣ*

**КАҲОНАТ** *а.* كهانة *ниг.* **киҳонат.**

**КАҲРАБО** كهربا *ниг.* **коҳрабо.**

**КАҲРАБОӢ** كهربائى каҳрабоpанг, зард.

Дар чеҳраи каҳрабоиям бин,
Аз ҳар мижа лаълсоиям бин. *Файзӣ*

**КАҲРАНГ** كهرنگ *ниг.* **коҳранг.**

**КАҲРЕЗ** كهريز *ниг.* **коҳрез.**

**КАҲФ** *а.* كهف **1.** ғори калон, мағора (дар кӯҳ); **2.** *маҷ.* ҷои паноҳ, паноҳгоҳ.

Сипоҳ ва раиятро дар каҳфи роҳат ва рафоҳият ҷой дод. *«Равзат-ус-сафо»*

Буд амире хушдиле, майхорае,
Каҳфи ҳар махмуру ҳар бечорае. *Румӣ*

**КАҲҲОЛ** *а.* كحال касе, ки сурма дар чашми касон мекашад, сурмакаш; табиби чашм.

Каҳҳоли донишам, ки баранд ахтарон ба чашм,
Кӯҳлулҷавоҳире, ки ба ҳован даровapам. *Хоқонӣ*

Не яке каҳҳол, к-ӯро ғам хӯрад,
Ақл ҳам не, к-ӯ ба кӯҳле раҳ барад. *Румӣ*

**КАҲҲОЛӢ** كحالى **1.** сурмакашӣ; **2.** табиби чашм будан, муолиҷа кардани бемориҳои чашм.

Чанд аз ин дар ниқоби мӯхтолӣ,
Чашмҳо дарду лофи каҳҳолӣ? *Саноӣ*

**КАҶ**||**КАЖ** كج || كژ **1.** хам, хамида, норост, уреб; *муқобили* **рост** 2.

Кулаҳ каҷ карда метозӣ саманду халқ мегӯянд:
Худо ҳамвора ёри ин савори каҷкулаҳ бодо! *Ҷомӣ*

Ва ба роҳи каҷ дар ҳалокат ва залолат афтад.
*Аҳмади Дониш*

**кажу маж** каҷу килеб.

Ланг рав, чунки дар ин кӯй ҳама лангонанд,
Латта бар соқ бипечу кажу маж кун поро.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** *маҷ.* одами нор0сткор, қаллоб.

Шуморанд аҳли дин ин нуктаро рост,
Ки каҷ бо каҷ гироянд, рост бо рост. *Ҷомӣ*

◇ **каҷ бохтан** аз рӯи фиребу найранг бозӣ кардан, ҳилаву найранг ба кор бурдан; барои фиребтани ҳарифи хом бардурӯғ бохтан, қаллобӣ кардан.

Бад сохт ба ӯ сипеҳри нососз,
Қаҷ бохт ба ӯ ҳарифи каҷбоз. *Файзӣ*

**каҷ нишастану рост гуфтан** гапро рӯйрост гуфтан.

Биё, то каҷ нишинам, рост гӯям,
Ки каҷҷӣ мотам орад, ростӣ сур. *Анварӣ*

**каҷ дору марез!** *зарб.* а) сахтгир бошу аммо аз ҳад нагузарон; б) аз касе талаб кардани коре, ки иҷрои он номумкин аст.

**КАҶА** كجه *ниг.* **кача.**

**КАҶАБОЗӢ** كجه‌بازى *ниг.* **качабозӣ.**

**КАҶАК** كجك **1.** чангчаи филбонон, ки бо вай фил меронанд.

Давид хун зи баногӯши пили масти саҳоб,
Шаб аз ҳилол каҷак бар сурини пил кашид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** чангаки қанораи қассобӣ, қуллоб; **3.** ҳалқаи зулфи занон, ки дар ду чаккаи рӯй тоб дода мемонанд.

**КАҶАНДЕШ||КАҶАНДЕША** کج اندیشه||کج اندیش **1.** шахсе, ки дар ҳаққи касе нодуруст фикр мекунад, бадгумон; бадфикр, хатоандеш.

Бад-ӯ ғуррид Юсуф, к-эй каҷандеш,
Шудӣ худ шоҳиди бадкории хеш. *Нозим*

2. *маҷ.* душман, хасм.

Қавми дигар ҳам, ки зи ҳампешаанд,
Чун нигарӣ рост, каҷандешаанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КАҶАНДЕШӢ** کج اندیشی **1.** нодуруст фикр кардан; каҷхаёлӣ; **2.** *маҷ.* душманӣ, хусумат, адоват.

Кашиданд аз каҷандешӣ камонҳо,
Намуданд аз раги гардан синонҳо. *Нозим*

**КАҶБАҲС** کج بحث касе, ки дар баҳс дар фикри нодурусти худ исрор мекунад.

Мӯҳри хомӯшӣ ҳисоре шуд зи каҷбаҳсон маро,
Моҳии лаббастаро андеша аз қуллоб нест. *Соиб*

**КАҶБОЗ** کج باز қаллоб дар қимор; қаллоб, дағобоз, ҳилагар; бардуруғ бой диҳандаи бозӣ барои фирефтани ҳариф.

Дигар рост бозӣ накард, истод,
Ки каҷбозро каҷ тавонад ниҳод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КАҶДАСТ||КАЖДАСТ** کژدست||کج دست қаллоб.

**КАҶИН** کجین *ниг.* **кажин.**

Аз ҷаҳон мансух шуд расми каҷоғанду каҷин,
Баъд аз ин касро хаёли каҷ нагардад дар гумон. (2)
*Салмони Соваҷӣ*

**КАҶКУЛОҲ||КАҶКУЛАҲ** کج کله||کج کلاه **1.** касе, ки кулоҳро якшоха мепӯшад; олуфта, худпардоз; *маҷ.* мағрур, мутакаббир.

Ҳар дам ба тоҷи каҷкулаҳе мекунад мақом,
Ҳар кас, ки сӯхт пайкари худро барои ишқ. *Имло*

2. *маҷ.* маъшуқ, маҳбуб.

Маро чун гирдбод охир биёбонгард хоҳӣ кард,
Нигори ман, қаландармашраби ман, каҷкулоҳи ман.
*Сайидо*

3. *маҷ.* шӯх, чобуксавор.

Кулаҳ каҷ карда метозӣ саманду халқ мегӯянд:
Худо ҳамвора ёри ин савори каҷкулаҳ бодо! *Ҷомӣ*

**КАҶКӮЛ** کجکول *ниг.* **кашкӯл.**

Манол, аз фақру мангар давлати соҳибкулоҳиро,
Чу баргардад фалак, каҷкӯл созад тоҷи шоҳиро.
*Носир Алӣ*

**КАҶНИҲОД** کج نهاد бадзот, бадасл; бадтинат.

Бувад дар асли фитрат каҷниҳод, аммо ғариб аст ин,
Ки хели ростонро муттасил бар вай гузар бошад.
*Восифӣ*

**КАҶОВА** کجاوه **1.** зини шутур, як ҷуфт қуттии рӯйкушода ё соябондор, ки дар сафар ба ду тарафи шутур, асп ё хачир баста ба дарунаш менишастаанд, ҳавдаҷ.

Яке аз дӯстон, ки дар каҷова аниси ман буд ва дар ҳуҷра ҷалис, ба расми қадим аз дар даромад.
*Саъдӣ*

2. сабад ё сандуқе, ки мева пур карда, ба ду тарафи асп ё хар бор мекунанд.

**КАҶОҒАНД** کجاغند *ниг.* **кажоғанд.**

**КАҶРАВИШ** کج روش каҷрав, каҷрафтор.

Бо рӯзгори каҷравиш ин табъи мӯътадил
Аз ростии маъдалати рӯзгор ёфт. *Анварӣ*

**КАҶРАВӢ** کجروی роҳ рафтан бо роҳи норост, аз роҳи дуруст баромадан; *маҷ.* рафтори ношоиста, бадрафторӣ.

Дар фурӯ бастанд аҳли хонааш,
Хоҷа шуд з-ин каҷравӣ девонаваш. *Румӣ*

**КАҶТАБЪ** کج طبع кундфаҳм, бефаҳм, бефаросат; бадхулқ.

Биё, то дар маи софит рози даҳр бинмоям,
Ба шарти он ки нанмоӣ ба каҷтабъони дилкӯраш.
*Ҳофиз*

**КАҶӢ||КАҶҶӢ||КАЖЖӢ** کژی||کجی **1.** хамидагӣ, каҷию килебӣ; *муқобили* **ростӣ** 2; **2.** *маҷ.* нодурустӣ; фиреб.

Биё, то каж нишинам, рост гӯям,
Ки каҷҷӣ мотам орад, ростӣ сур. *Анварӣ*

Ба кажжӣ туро роҳ ториктар,
Сӯи ростӣ роҳ бориктар. *Фирдавсӣ*

**КАҶҚАЛАМ** کج قلم **1.** каҷнавис, касе, ки хатро каҷ менависад; **2.** *маҷ.* каҷрафтор, каҷфеъл.

Раҳзан аз роҳ муҳол аст ниҳад пой ба роҳ,
Тинати каҷқаламон рост ба мистар нашавад. *Соиб*

**КАҶҶӢ** کجی *ниг.* **каҷӣ.**

**КЕБИДАН** کیبیدن **1.** аз роҳи рост баромадан, бо роҳи каҷ рафтан, каҷ рафтан.

Макебед в-аз ростӣ магзаред,
Чу додандатон панди хуш, бишнавед! *Фирдавсӣ*

2. аз роҳи рост баровардан, ба роҳи каҷ ва нодуруст равон кардан.

Ё раб, биёфаридӣ рӯе бад-ин мисол,
Худ раҳм кун бар уммату аз роҳашон макеб.
*Шаҳиди Балхӣ*

**КЕК** کک мардумаки чашм.

Хашм омадшу ҳамон гаҳ гуфт век,
Хост, к-ӯро барканад аз дида кек. *Рӯдакӣ*

Ба рӯзи маърака б-ангушт гар падид ояд,
Зи чашм барканад аз дур кеки аҳриман. *Мунҷик*

**КЕМУХТ** کیمخت пӯсти ба таври махсус даббоғӣ кардашудаи хару асп; чарме, ки донаҳон майдаи барҷаста дорад.

Боди ямонӣ ба суҳайли насим
Сохта кемухти замонро адим. *Низомӣ*

Кемухти нофаро, ки ҳақир асту шӯхгин,
Иззат бад-он кунанд, ки пурмушки азфар аст.
*Саъдӣ*

Дар хобгоҳи ошиқу сар бар канори дӯст
Кемухти хорпушт зи санҷоб хуштар аст. *Саъдӣ*

**КЕНГОШ||КЕНГОҶ||КИНГОШ||КИНГОҶ** *т.* کنگاج||کنگاش||کینگاش||کینگاج машварат, маҷлиси машварат.

Шаш вазир бар тахти дигар ва ҳар кӣ бошад, ба кенгоҷи якдигар месозанд. *Носири Хисрав*

Ҳеҷ рухсат намедиҳад ақлам
Ҳар чӣ бо вай ҳамекунам кингош. *Низорӣ*

**КЕЧ** کیچ кам, андак; **кеч-кеч** кам-кам, андак-андак.

Ба ҷумла хоҳам якмоҳа бӯса аз ту, буто,
Ба кеч-кеч нахоҳам, ки коми ман тӯзӣ. *Рӯдакӣ*

**КЕШ** I کیش 1. мазҳаб, дин; оин.

Ба олам ҳар касеро кешу динест,
Убайди бенаво дини ту дорад. *Убайди Зоконӣ*

Ба кеши аҳли мурувват бадӣ дадӣ бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. рафтор, одоб, расму одат.

Сипаҳбуд ба сӯи шабистони хеш
Биёмад бар он сон, ки буд расму кеш. *Фирдавсӣ*

Нест ба кеши ошиқӣ ҳамчу мане бад-ин насақ,
Нест ба фанни дилбарӣ ҳамчу ту кас бад-ин намат.
*Шоҳин*

**КЕШ** II کیش тирдон, тиркаш.

Саворе, ки ронад фарас пеши ӯ,
Ниҳад тире аз ҷаъба дар кеши ӯ. *Низомӣ*

◇ **кеши фидо** тиркаше, ки бо ҷавоҳирот ва сангҳои қиматбаҳо меоростаанд, фармондорон ва сардорони сипоҳ дар сурате, ки мағлуб шуданашон маълум мегашт, онро ба пеши душман мепартофтаанд, то вай овораи ба даст овардани он шавад ва фурсати гурез фароҳам оянд.

Кеши фидо баркушод рози ниҳонгуфтае,
Заҳра дар он размгоҳ ҳуққаи зевар шикаст.
*Анварӣ*

**КЕШ** III کیش навъе аз порчаи катонӣ.

Бувад ҷомаи шоҳии ман зиреҳ,
Зиреҳ назди ман з-атласу кеш беҳ. *Ҳотифӣ*

**КЕШ** IV کیش ҷазирае дар халиҷи Форс.

Яке пири дарвеш дар хоки Кеш
Наку гуфт бо ҳамсари зишти хеш. *Саъдӣ*

**КЕҒ** کیغ *ниг.* **кир.**

**КЕҲ** که хурд, майда (нисбат ба одам аз ҷиҳати манзилат); *муқобили* **меҳ** 1.

Чу аз қавме яке бедонишӣ кард,
На кеҳро манзилат монад, на меҳро. *Саъдӣ*

**кеҳу меҳ** а) хурду калон; б) вазеъ ва шариф; баду нек; паст ва бузург; в) *ҳама, ҳамаи одамон.*

Кеҳу меҳ талабгори умранду бас,
Қасеро ба мурдан наёяд ҳавас.*

**КЕҲИН||КИҲИН** کهین кеҳтар, хурдтар, одами хурдтар; *муқобили* **меҳин.**

В-аз ангушти шоҳон сафолин нигин
Бадахшонӣ ояд ба чашми кеҳин. *Абӯшакури Балхӣ*

Баргуфт биродари кеҳинро,
Ҷодуи тилисмофаринро... *Файзӣ*

**КЕҲТАР** کهتر хурд, майда; хурдтар, майдатар (аз ҷиҳати манзилат); *муқобили* **меҳтар** 1.

Падар гар далер асту нараждаҳост,
Агар бишнавад рози кеҳтар, равост! *Фирдавсӣ*

Ҳеҷ кас хироҷ ба кас намедод ва кеҳтар аз меҳтар падид набуд. *«Таърихи Табарӣ»*

Қасеро бидеҳ пояи меҳтарон,
Ки бар кеҳтарон сар надорад гарон. *Саъдӣ*

**КЕҲТАРӢ** کهتری 1. хурдӣ, майдагӣ; 2. пешхизмат, хизматгор.

Чун лаҳзае баромад, корвон ба роҳ истод ва мо ҳам ба роҳ истодем ва он кеҳтарӣ гуфт...
*Носири Хисрав*

**КЕҶОМИШӢ** *т.-м.* کیجامیشی ҷидду ҷаҳд нишон додан.

Чун ӯ ҷавон ва кӯдак буд ва падараш дар ҷанги Шом кеҷомишӣ карда ва дар дасти ёғӣ асир шуда, подшоҳи ислом гуноҳи ӯро бахшид.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КИ** که *пайвандак* 1. ҷумлаи пайрави муайянкунандаро бо сарҷумла мепайвандад.

Мар-ӯро яке покдастур буд,
Ки рояш зи кирдори бад дур буд. *Фирдавсӣ*

2. ҷумлаи пайрави пуркунандаро бо сарҷумла мепайвандад.

Гар мусаввир сурати он дилситон хоҳад кашид,
Ҳайрате дорам, ки нозашро чӣ сон хоҳад кашид.
*Ҳофиз*

3. ҷумлаи пайрави замонро бо сарҷумла мепайвандад.

Бо тоифае донишмандон дар ҷомеи Димишқ баҳсе ҳамекардам, ки ҷавоне даромад. *Саъдӣ*

4. ҷумлаи пайрави сабаб ва мақсадро бо сарҷумла мепайвандад; барои он ки..., ба он сабаб ки..., зеро ки..., дар сурате ки...

Зи боғи васли ту кай гул тавон чид,
Ки он ҷо гуфтугӯӣ аз бахри хор аст. *Анварӣ*

Гар аз по дарояд, намонад асир,
Ки уфтодагонро бувад дастгир. *Саъдӣ*

5. дигар ҷумлаҳои пайравро бо сарҷумла мепайвандад, *мас.* ҷумлаи тарзи амалро.

Чунон нодир афтод дар равзае,
Ки бар лоҷвардӣ табақ байзае. *Саъдӣ*

6. ба ҷои пешоянди аз.

Дили дӯстон ҷамъ беҳтар, ки ганҷ,
Хазина тиҳӣ беҳ, ки мардум ба ранҷ. *Саъдӣ*

7. балки.

Фиғони ман аз дасти ҷаври ту нест,
Ки аз толеи модаровардӣ ман. *Саъдӣ*

Ҷамолат бар сари хубӣ кулоҳ аст,
Ба ном(-и) изад, на рӯӣ аст он, ки моҳ аст.
*Анварӣ*

8. монанди он ки.

Муроотӣ душман чунон кун, ки дӯст,
Ки ӯро ба фурсат тавон канд пӯст. *Саъдӣ*

9. бо пайвандакҳои дигар омада пайвандакҳои таркибӣ ташкил медиҳад, *мас.* 'зеро ки', 'бинобар ин ки', 'ҷаро ки', 'вақте ки'.

**КИБАР** *а.* کبر 1. бузургӣ, калонӣ; 2. калонсолӣ; **кибари син** солхӯрдагӣ, калонсолӣ.

Пас ҷуҳуде биёмад аз пирон, ки ба кибари син расида буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Вазир... ба воситаи кибари синну заъфи бунья ... аз вазорат истеъфо намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**КИБОР** *а.* كبار ч. кабир.

Обову аҷдоди ман аз кибор буданд. *Авфӣ*

**КИБОШ** *а.* كباش ч. кабш.

Қайдор... ҳафтсад кабши ақран аз кибоши Иброҳим қурбон кард. *«Таърихи Систон»*

**КИБР** *а.* كبر калонгирӣ, мағрурӣ, ғурур, такаббур.

Гарчи аз кибр сухан бо мани дарвеш нагуфт,
Ҷон фидои шакаринпистаи хомӯшаш бод! *Ҳофиз*

Агар бар подшоҳ кибр ғолиб бувад, хашм хезад ва хашм ӯро ба интиқом даъват кунад. *Аҳмади Дониш*

◇ **кибри паланг** ғуруру такаббури беандоза.

Кибри паланг дар дили мову аҷаб мадор,
К-аз кибр поймол шавад пайкари паланг. *Сӯзанӣ*

**кибру пиндор** мағрурӣ, худписандӣ.

Ҷавоне сар аз кибру пиндор маст
Чу пирон ба кунҷи ибодат нишаст. *Саъдӣ*

**КИБРИЁ** *а.* كبريا 1. бузургӣ, азамат (сифати худо); 2. ғурур, калонгирӣ, ҳавобаландӣ.

Азбаски кибриёи ҷамол аст дар сараш,
Бар ошиқон чаро ба такаббур риё кунад? *Анварӣ*

Мар-ӯро расад кибриёву манӣ,
Ки мулкаш қадим асту зоташ ғанӣ. *Саъдӣ*

**КИБРИТ** *а.* كبريت 1. олтингӯгирд.

Бар сари он чоҳест, ки навшодир аз он ҳосил мешавад ва гӯянд, ки кибрит низ. *Носири Хисрав*

2. чӯбчаи борике, ки дар нӯгаш олтингӯгирд дошта бо он чароғ ва ғ. дармегиронданд.

Гар чи аз кибрит бифрӯзад чароғ,
З-ӯ чароғи осмон пӯшидаанд. *Хоқонӣ*

◇ **кибрити аҳмар** иксир, кимиё, моддае, ки гӯё моҳияти ҷисмро тағьир медодааст, мас. мисро тилло мекардааст ва кимиёгарони қадим барои ёфтани он беҳуда мекӯшидаанд.

**КИБРОВАР** كبرآور ботакаббур, мағрур.

Гуфт: Шаҳ!, шаҳ! в-он шаҳи киброварaш
Як-як он шатранҷ мезад бар сараш. *Румӣ*

**КИЁ** كيا 1. соҳиб, худованд, ҳоким; подшоҳ, султон.

Ин ҳама доранд чашму ҳеҷ кас
Барнаюфтад бар киёшон як нафас. *Румӣ*

2. паҳлавон, диловар.

**КИЁДА** كياده расво, бадном, беобрӯ.

Қоре, ки бисозед ба дастону ба найранг,
Чунон ки киёда шавад ин қозияки мо. *Наҷибӣ*

**КИЁН** كيان *ниг.* куён.

**КИЁНО** كيانا ҳар яке аз чор унсур, ки иборат аз обу оташу хоку бод аст ва гӯё олам аз онҳо таркиб ёфтааст; асли ҳар чиз.

Ҳама озодагии ҳиммати ту
Қаҳр кардаст мар-киёноро. *Хисравӣ*

**КИЁР||КУЁР** كيار лавандӣ, танбалӣ, коҳилӣ.

Марди муздур андар оғозид кор,
Пеши ӯ дастон ҳамезад бе киёр. *Рӯдакӣ*

**КИЁСАТ|| ҚАЁСАТ** *а.* كياست зиракӣ, ҳушьёрӣ, басират.

Сарҳангзодаеро дидам бар дари сарои Уғулмиш, ки ақлу киёсате ва фаҳму фиросате зоидулвасф дошт. *Саъдӣ*

Маро... киёсати ӯ равшан гашт, чӣ гуна ӯро... ба худ наздик нагардонам. *Авфӣ*

**КИЗБ** *а.* كذب дурӯғ, фиреб.

То ман донистаам, ки худованд... кизбро ҳаром гардонида, дурӯғ нагуфтаам. *«Равзат-ус-сафо»*

В-агар гӯй, ки раҳ бар кизб дорем,
Равем, он гургро пеши ту орем. *Нозим*

**КИЗЛИК||ГИЗЛИК** *т.* كزلك||گزلك кордча, корди каҷтеғ; қаламтарош.

Сари кизлики тези ман як ба як
Рақамҳои сардафтарон карда ҳак. *Хотифӣ*

Ҳар яке аз он лаҳвпарастонро... кизлике обдор ва турунҷе хушгувор бар каф ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**КИЙӮС** كيوس каҷ, норост, хамида.

Ба ҷуз бар он санамам ошиқӣ фусӯс ояд,
Ки ҷуз бар он руҳи ӯ ошиқӣ кийӯс ояд. *Дақиқӣ*

**КИКИЗ** كيكيز гиёҳи хӯрданӣ, таратезак.

Кикизу ганднову сипандону коснӣ,
Ин ҳар чаҳор гуна, ки додӣ, ҳама дижан. *«Луғати фурс»*

**КИЛИК** كليك ангушти хурди по ва даст.

Қилику киличак киликрост ном,
Ки хинсир бихонад ба тозиш ом.*

**КИЛИЧАК** كليچك *ниг.* килик.

**КИЛК** كلك 1. най, қамиш.

Савганд хӯрам ба ҳар чӣ дорам милко,
К-аз ишқи ту бигдохтаам чун килко. *Абулмуайяди Балхӣ*

2. найқалам, қалам.

Забони килки ту, Ҳофиз, чӣ шукри он гӯяд,
Ки гуфтаи суханат мебаранд даст ба даст. *Ҳофиз*

3. тир.

Бад-ӯ гар кунад боди килкам гузор,
Агар зинда монад, ба мардам мадор. *Фирдавсӣ*

Зиреҳ буду хафтону бабри баён,
Зи килку зи пайкон наёмад зиён. *Фирдавсӣ*

◇ **килки адаб** хомаи баён, қалам, қалами аҳли адабиёт.

Баъд аз ин килки адаб аз чӯби сунбул мекунам,
Зулфи ӯ то гашт сармашқи парешонӣ маро. *Туғрал*

**килки суханпардоз** *кинoя аз* табъи баланди шоир.

Зи базми шеър набвад баҳрае афсурдатабъонро,
Бувад килки суханпардоз чун шамъи мазор ин ҷо. *Сайидо*

**килки сухансанҷ** *киноя аз* табъи баланди шоирӣ.

Диҳад килки сухансанҷам тасаллӣ нафси саркашро,
Набошад з-ин наистон ҷуз қаноат рӯзии шерам. *Сайидо*

**килки шиҳоб** асари муваққатии ситораи паррон дар осмон.

Сафеда ниҳон карда рух дар ниқоб
Зи ҳар сӯ ниҳон гашта килки шиҳоб. *Хоҷу*

**килки қазо** сарнавишт, тақдир, қазову қадар.

Ҳарфи бедоде, ки берун ояд аз килки қазо,
Даври чарх онро ба номи ман рақам хоҳад кашид. *Ҳилолӣ*

Он қадар килки қазо нозид ҳангоми рақам,
Қ-аз миёни хубрӯён то туро кард интихоб. *Туғрал*

**килк мунқоди ҳисом аст** *зарб.* қалам тобеи шамшер аст.

Қилк мунқоди ҳисом асту набошад бас аҷаб,
Қилки нуввоби туро гар инқиёд орад ҳисом. *Сӯзанӣ*

**КИЛЛА** کله 1. чодир, пардаи сақфпӯш; **килла бастан** чун соябон ё чодир болои чизеро гирифтан, сақфвор болои чизеро пӯшондан, аз поён баландшуда чун чодир ва соябон сақф бастан.

Субҳидам чун килла бандад оҳи дудосои ман,
Чун шафақ дар хун нишинад чашми шабпаймои ман. *Хоқонӣ*

Ба дуди ҷигар чархро килла баст,
Ба сӯзи нафас қалби гардун шикаст. *Хоҷу*

2. сақф, шифт.

Ту кай бишнавӣ нолаи додхоҳ,
Ба кайвон зада киллаи хобгоҳ. *Саъдӣ*

◇ **киллаи духонӣ** а) шаби торик; б) абри сиёҳ; осмон; **киллаи нилуфарӣ** (*ё* **хазро**) осмон; **килла бастани саҳоб** тӯда-тӯда паҳн шудани абрҳо ба рӯи осмон.

Медамад субҳу килла баста саҳоб,
Ассабӯҳ, ассабӯҳ, ё асҳоб! *Ҳофиз*

**КИЛО** I کلا кӯза.

Шайхи худро бигӯед, то кило оварад ва эшон кӯзаро кило гӯянд. *Ҷомӣ*

**КИЛО** II *а.* کلا ҳар ду.

**КИЛОБ** *а.* کلاب *ҷ.* **калб.**

Дар лаёлӣ килобу сибоъ ба шаҳр омада, дар дукконҳо харобӣ мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**килоби муаллам** сагҳои омӯхта.

[Подшоҳ] ба туюри шикорӣ ва килоби муаллам шараҳ ва лавъе тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**КИЛЧ** کلچ чин, шикани зулф, хами зулф.

Ба мӯи ҷаъду он зулфи чу занҷир,
Фитода сад ҳазорон килч бар килч. *Шокири Бухорӣ*

**КИМИЁ** کیمیا 1. алхимия, илми бардуруғ, ки мақсади он маъданҳои содда, мас. мисро ба нуқраву тилло мубаддал кардан буд.

Миссӣ вуҷуди ман шавад аз май ба сони зар,
Гӯӣ ки май чу обак аз аҷзои кимиёст. *Ҳуҷҷасти Сарахсӣ*

Онон, ки хокро ба назар кимиё кунанд,
Оё бувад, ки гӯшаи чашме ба мо кунанд. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* чизи камьёб, ноёб, нодир.

Зард шуд рӯям зи бедории шабҳои фироқ,
Кимиё кардӣ даруни дидаи ман хобро. *Мушфиқӣ*

3. *маҷ.* макру ҳила; фикр ва мулоҳизаи нозукбинона.

Бо хасм агар бисозӣ, то барканӣ сараш,
Он низ ҳам зи пурдилию кимиё бувад. *Шамси Фахрӣ*

Қай шавад воқиф касе бар хӯи ту,
З-он, ки ҳар дам кимиёе мекунӣ. *Анварӣ*

◇ **(ин)кимиёи ҷон** (*ё* **ҳастӣ**) *кинояаз* шароб, май.

Ҳангоми тангдастӣ дар айш кӯшу мастӣ,
К-ин кимиёи ҳастӣ Қорун кунад гадоро. *Ҳофиз*

**КИМИЁГАР||КИМЬЁГАР** کیمیاگر касе, ки бо илми кимиё машғул мешуд; иксиргар.

Қимиёгар ба ғусса мурдаву ранҷ,
Аблаҳ андар хароба ёфта ганҷ. *Саъдӣ*

**КИМИЁСОЗ** کیمیاساز *ниг.* **кимиёгар.**

Кимиёи кимиёсоз аст ишқ,
Хокро ганҷи маонӣ мекунад. *Шамси Табрезӣ*

**КИМИЁӢ** کیمیائی 1. мансуб ба кимиё; 2. кимиёгар.

**КИМОЛ** کیمال ҷонвари кабудранге, ки аз пӯсти он пӯстин медӯзанд.

Ҳамон нофаи мушку мӯи самур,
Зи санҷобу қоқум, зи кимолу бӯр. *Фирдавсӣ*

**КИМХО(Б)** کمخا(ب) матои абрешимии нафиси мунаққаши рангоранг.

Чандин кимхоро он ҷамоат пеши соҳибқирони вологуҳар оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷомаи кимхоби таҳ будагӣ бинобар дарозӣ хасу хошоки роҳро рӯфта меовард. *Садри Зиё*

**КИМЬЁГАР** کیمیاگر *ниг.* **кимиёгар.**

**КИН||КИНА** کین || کینه 1. душманӣ, адоват, душмание, ки дар дил бошад.

Унфи ӯ ба лутф ва кини ӯ ба меҳр бадал шавад. *Авфӣ*

Миёни мо ҳаме кина набояд,
Ки кин бо дӯстон некӯ наёяд. *Фахриддини Гургонӣ*

Кина ба ҳар сина, ки бинҳод рахт,
Дил шавадаш аз паи озор сахт. *Аҳмади Дониш*

**кини гарм** адоват ва бадбинии сахт.

Бад-ин тарс бигзорад ин кини гарм,
Ки оҳан ба оҳан тавон кард нарм. *Низомӣ*

**кини гузашта** адовати пешина, душманиии дерина.

Ҳар он кас, ки пӯзиш кунад бар гуноҳ,
Ту бипзиру кини гузашта махоҳ. *Фирдавсӣ*

2. интиқом, қасос.

Кайковус шод шуд. Гевро бо сипоҳи бисьёр гуфт: Ба Туркистон шавед ва ҳарб кунед ва кини Сиёвуш аз Афросиёб бихоҳед. *«Таърихи Табарӣ»*

В-аз он пас ба кини Сиёмак шитофт,
Шабу рӯз орому хуфтан наёфт. *Фирдавсӣ*

Гардуни пир аз сари ғайрат гирифт кин,
З-ин хурдадоние, ки ба он хурдасол дошт. *Шоҳин*

3. ҷанг, муҳориба.

...Ки аз бешаи Норван то ба Чин
Саворони ҷангангу мардони кин. *Фирдавсӣ*

Бар он рояшон ёфт охир қарор,
Ки бошанд дар кори кин устувор. *Ҳотифӣ*

Зи бемеҳрӣ ба кинат барнахезанд,
Ба шамшери ҳасад хунат нарезанд. *Нозим*

◇ **кини Сиёвуш** *мус.* номи оҳанги бистӯм аз сӣ лаҳни Борбад.

Чу бар дастон задӣ кини Сиёвуш,
Пур аз хуни сиёвушон шудӣ гӯш. *Низомӣ*

**кинаи шутурӣ** кинаи бисьёр сахт; **кини Эраҷ** *муc.* номи лаҳни нуздаҳӯм аз сӣ лаҳни Борбад.

Чу кардӣ кини Эраҷро ба оғоз,
Ҷаҳонро кини Эраҷ нав шудӣ боз. *Низомӣ*

**кина варзидан** хусумат доштан, дандон доштан; **кин(а) охтан** интиқом гирифтан; ҷанг кардан.

Зи ҳавли тохтану кина охтанш маро
Ҳаме гудохта ҳамчун куноғи тофта тан. *Кисоӣ*

Кунун бояд ин размро сохтан,
Тавоной магар кин аз ӯ охтан. *Асадӣ*

**ба кин будан** қасд доштан, бадбин будан.

Гуфтам: Зи ман, эй шоҳ, чаро меҳр буридӣ?
Гуфто, ки фалак бо мани бадмеҳр ба кин буд.
*Ҳофиз*

**КИНАВАР** کینه‌ور **1.** соҳибкина, боадоват; душман.

Мар-ӯро будӣ бармахида писар,
Зи меҳри ҷаҳон бар падар кинавар.
*Абӯшакури Балхӣ*

**2.** интиқомҷӯй, қасосталаб.

**КИНАГАР** کینه گر *ниг.* **кинавар.**

Бар ин кинагар кор созем зуд,
Вагарна аз ин марз бароранд дуд. (1) *Фирдавсӣ*

**КИНАГОҲ||КИНАГАҲ** کینه‌گاه||کینه گه майдони ҷанг, размгоҳ.

Паямбар туй, ҳам ту бабри далер,
Ба ҳар кинагаҳ чун сарафроз шер. *Фирдавсӣ*

Чунин кинагоҳе бибояд маро,
Аз Эрон сипоҳе набояд маро. *Фирдавсӣ*

**КИНАГУЗОРӢ** کینه گذاری қасосгирӣ, интиқом; ҷанг.

Нили даманда туӣ ба гоҳи атийят
Пили даманда ба гоҳи кинагузорӣ. *Рӯдакӣ*

**КИНАДОР** کینه‌دار кинапарвар, хусуматдор; душман; бадхашм.

Ба кӯшиш ҳамчу шери кинадор аст,
Ба бахшиш ҳамчу абри навбаҳор аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

**КИНАДОРӢ** کینه‌داری адоват, душманӣ.

Биё, бо мо маварз ин кинадорӣ,
Ки ҳаққи сӯҳбати дерина дорӣ. *Ҳофиз*

**КИНАКАШ I** کینه‌کش кинавар, интиқомҷӯй, никорхоҳ; қасосхоҳ.

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст.
Бас булъаҷаби баҳонаҷӯест,
Бас кинакашу ситезакор аст. *Анварӣ*

Подшоҳон, ки кинакаш бошанд,
Хун кунанд он замон, ки хуш бошанд. *Низомӣ*

**КИНАКАШ II** کینه‌کش рӯзи дувоздаҳӯми моҳҳои қадимии тақвими эронӣ.

**КИНАСИГОЛ** کینه‌سگال *ниг.* **кинадор.**

Мезанад он ду шери кинасигол
Бар замин чун ду аждаҳо чангол. *Низомӣ*

**КИНАТӮЗ** کینه‌توز кинавар, кинаҷӯй.

Зи баҳри тилоя яке кинатӯз
Фиристод бо лашкари размьюз. *Фирдавсӣ*

Гирифтор дар дасти он кинатӯз
Ҳамегуфт бо худ ба зориву сӯз:
Агар дӯст бар худ наёзурдаме,
Кай аз дасти душман ҷафо бурдаме. *Саъдӣ*

**КИНАТӮЗӢ** کینه‌توزی кинаварӣ, душманӣ, хусумат.

Хории ман зи кинатӯзии ман
Аз азизони меҳрубон бархост. *Хоқонӣ*

**КИНАХОҲ** کینه‌خواه **1.** интиқомҷӯй, он кӣ дар садади интиқомгирист.

... Ки гар ман ба ҷанги Сиёвуш сипоҳ
Наронам, наёяд касе кинахоҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** кинадорона, кинахоҳона, интиқомҷӯёна.

Нахустин ба он арсаи арзгоҳ
Расиданд шаҳзодагон кинахоҳ. *Ҳотифӣ*

**КИНАҶӮ(Й)** کینه‌جو(ی) интиқомҷӯй, қасосгир; бадкина.

Аҷаб кинаҷӯӣ, аҷаб тундхӯӣ,
Ки ҷон додам аз ишқу додам надодӣ. *Ҷомӣ*

**КИНАҶӮӢ** کینه‌جوئی интиқомҷӯӣ, ташнагӣ ба интиқом.

Кинаҷӯӣ равиши эҳсон нест,
Ҳар кӣ эҳсон накунад, инсон нест. *Ҷомӣ*

**КИНГ** کنگ амради беҳаё, шаттоҳ.

Гаҳ гиребонам бигирад қаҳбае,
Гоҳ кинге бишканад дандони ман. *Саъдӣ*

**КИНГОШ||КИНГОҶ** کنگاش||کنگاج *ниг.* **кенгош.**

**КИНКАШӢ** کین‌کشی интиқомгирӣ, интиқом.

Ба тундӣ сӯи румиён ҳамла бурд,
Ба хунрезию кинкашӣ пай фишурд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КИНОВАР** کین‌آور ҷангҷӯ, ҷанговар.

Ситорашиносону диноварон,
Саворони ҷангиву киноварон... *Фирдавсӣ*

**КИНОВАРӢ** کین‌آوری ҷанг; ҷангҷӯӣ, ҷанговарӣ.

Ниҳад корпардози ин доварӣ
Бад-ин гуна оини киноварӣ. *Ҳотифӣ*

**КИНОЁТ** *а.* کنایات *ҷ.* **киноя||киноят.**

Укдаҳои мушкили рамзу киноёти маро
Фаҳмад он доно, ки ҳалли Булмаонӣ мекунад. (2)
*Туғрал*

**КИНОЯ||КИНОЯТ** *а.* کنایه||کنایت **1.** ғайр аз маънии аслии худ ба маънии маҷозии дигаре кор фармуда шудани калимаву ибора.

Талқини дарси аҳли назар як ишорат аст,
Гуфтам киноятеву мукаррар намекунам. *Ҳофиз*

**киноя задан** сухани кинояомез гуфтан, духӯра гап задан; **2.** рамз, ишора.

**КИНПИЖӮҲ** کین‌پژوه кинаҷӯй, интиқомҷӯй.

Саранҷом Пирон биёмад зи кӯҳ,
Маро бурд наздики он кинпижӯҳ. *Фирдавсӣ*

**ҚИНУР** کنور *ниг.* **канур** II.

**ҚИНУРИДАН** کنوریدن *ниг.* **кануридан.**

**ҚИНХОҲ** کین‌خواه **1.** *ниг.* **кинахоҳ** 1; **2.** кинахоҳӣ, интиқомҷӯӣ, ҷанг.

Далерон ба саҳро кашиданд рахт,
Ба кинхоҳи зангӣ камар баста сахт. *Низомӣ*

**ҚИНҶ** کنج бузургҷусса, қавиҳайкал; **пилони кинҷ** филҳон қавиҷуссаи ҷангӣ.

Або кӯсу бо нои рӯину синҷ,
Або тозӣ аспону пилони кинҷ. *Фирдавсӣ*

**ҚИРДИГОР** کردگار **1.** *д.* офаринанда, офаридгор (сифати худо); **2.** дидаю дониста, қасдан.

На чун пури мири Хуросон, ки ӯ
Аторо нишаста бувад кирдигор. *Рӯдакӣ*

**ҚИРДОР** کردار рафтор, кор, амал.

Чунин аст кирдори гардуни пир:
Гаҳе чун камон асту гоҳе чу тир. *Фирдавсӣ*

Аз кирдори носавоб дурӣ ҷӯед. *Авфӣ*

Чу бечора з-он гуна кирдор дид,
Сари бахти худро нагунсор дид. *Савдо*

**ба(р) кирдори ...** ба таври ..., ба тариқи ..., монанди ..., мисли ...

Пушт кӯжу сар тавилу рӯй бар кирдори нил,
Соқ чун сӯҳону дандон бар мисоли устура. *Рӯдакӣ*

Ба пеши саворон ба кирдори бод
Бирун рафту сар сӯи саҳро ниҳод. *Хоҷу*

**ҚИРИШМА** کرشمه *ниг.* **карашма.**

**ҚИРМ** کرم **1.** ҳашараи хазандае, ки баданаш нарму дарози беустухон аст.

Қирми дарахт аз худи дарахт аст. *Зарбулмасал*

**кирми шабафрӯз** *ниг.* **кирми шабтоб.**

Қирми шабафрӯз ба шоме чу зоғ,
Дуд бувад он ки намояд чароғ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кирми шабтоб** кирми хурде, ки моддаи фосфории рӯи баданаш дар торикӣ аз худ рӯшноӣ медиҳад.

Ба як ханда гарат тобад чу маҳтоб,
Шабафрӯзӣ кунам чун кирми шабтоб. *Низомӣ*

**2.** ҳашарае, ки аз луобаш тори абрешим пайдо мешавад; кирми абрешим, кирми пилла, кирми қаз, кирмак.

Гарчи сарсабзӣ дар ин бустон маноз аз шоху бар
З-он ки хоҳӣ дархӯри кирмон шудан чун барги тут. *Дарвеши Деҳақӣ*

**кирми пилла** кирми абрешим, кирмак.

Ҳамчу кирми сирка ноогаҳ зи ширин ангубин
Бехирад чун кирми пилла ҷони худ созад ҳадар. *Носири Хисрав*

Қафан бар тан танад ҳар кирми пилла,
Барорад оташ аз худ ҳар чаноре. *Аттор*

**кирми қаз(з)** кирми абрешим, кирмак.

Бипеч зулфаки маъшуқи хеш бар тани хеш,
Чунон ки мант гумоне барам, ки кирми қазӣ. *Манучеҳрӣ*

**ҚИРО||ҚИРОЯ** *а.* کرا||کرایه пуле, ки иҷоракунандаи чизе, мас. ҳайвоне ё хонае, ба соҳиби он медиҳад; **киро кардан** а) ба иҷора гирифтан; б) арзидан, сазовор будан, лоиқ будан.

Ҷомӣ, бимир дар ғами ёре, ки баҳри ӯ
Гар сад ҳазор бор бимирӣ, киро кунад. *Ҷомӣ*

**ҚИРОМ** *а.* کرام *ҷ.* **карим** I.

Розе, ки ба манзилаи вадиате супурда бошанд, муҳофизати он аз авсофи киром [аст]. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Набуд манзили ман ғайри остонаи ту,
Ки бод то ба абад қиблаи кибору киром. *Убайди Зоконӣ*

**ҚИРОЯ** *а.* کرایه *ниг.* **киро.**

**ҚИРОЙ** کرائی иҷорашуда, ба кироя гирифташуда.

Маркабони кироиро раҳо намудем. *Савдо*

**ҚИРТА** کرته гиёҳи пурхори дурушт аз ҷинси уштурхор.

Роҳ бурданшро қиёсе нест,
В-арчи андар миёни киртаву хор. *Абдуллои Оризӣ*

**ҚИРЬЁС** *а.* کریاس **1.** дарбор, даргоҳ.

Ашрофи мамлакат дар кирьёси гардунасоси ӯ муҷтамеъ гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чу гоме чанд тай кард он паризод,
Ба кирьёси Сулаймон роҳаш афтод. *Нозим*

**2.** болохона.

Бар ҷумла он чӣ аз шаш сад сол ҷамъ карда буданд, тамомат перомуни кирьёс кӯҳ-кӯҳ бар ҳам ниҳоданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚИС** I *а.* کیس *ниг.* **киса** 1.

Масъал(а)и кис ар бипурсад кас туро,
Гӯ нагунҷад ганҷи ҳақ дар кисаҳо. *Румӣ*

Набурда фазлаи маънӣ зи кису косаи кас,
Қи бори миннати худ беҳ, ки бори миннати халқ. *Низоми Албиса*

**ҚИС** II کیس чин, ноҳамворӣ дар либос ё порча.

**ҚИСА** کیسه **1.** халтача барои нигоҳ доштани пул, ҳамьён.

Қисае дошт пури зар, даст дар киса кард ва ду чиз аз киса берун кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Шунидам, ки фарзона марде ҳаким
Ба зан дод рӯзе яке киса сим. *Ҷомӣ*

**кисаи шатранҷ** халтачае, ки дар он мӯҳраҳои шаҳмот ва тахтаи онро мегузоранд; **2.** халтачаи махсус аз порчаи дағал барои равондани чирки бадан; **киса кардан** а) танро дар ҳаммом бо халтачаи махсус тоза кардан; б) *маҷ.* дашном додан, ҳақорат кардан; сахт маломат кардан; ◇ **киса бардӯхтан** *ниг.* **киса (бар)дӯхтан; киса буридан** аз кисаи касе чизеро дуздидан; дуздидан, дуздӣ кардан.

Ду тарrори ҳушьёр нав хуфта маст,
Паи киса бибриданат тездаст. *Ҷомӣ*

**киса (бар)дӯхтан** умед доштан; тамаъ кардан.

Бар нақди вафои ӯ [рӯзгор] киса натавон дӯхт. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун чанг сар фуруд ор бо маҳрамони якдил,
Қиса мадӯз чандин бо ошиқони безар. *Сайфи Исфарангӣ*

Ҷумлагон киса аз ӯ бардӯхтанд,
Додани ҳоҷат аз ӯ омӯхтанд. *Румӣ*

**киса лоғар кардан** *кинояаз* пул харҷ кардан, пул сарф кардан; **киса пок андохтан** пулро харҷ карда тамом кардан.

Кисаи симу зарат пок бибояд андохт,
Ин тамаъҳо, ки ту аз симбарон медорӣ. *Ҳофиз*

**киса ба собун задан** харҷ кардан, сарф кардан, холӣ кардани ҳамьён; талаф намудан.

Хоқонӣ аз чашму забон пеши ту шуд гавҳарфишон,
Ту умри ӯро ҳар замон киса ба собун мезанӣ.
*Хоқонӣ*

**аз киса рафтан** зоеъ шудан, аз даст рафтан.

**КИСАБУР** کیسه‌بر он кӣ ҳамьён медуздад; дузд.

Нигаҳ дорад он шӯх дар киса дур,
Ки бинад ҳама халкро кисабур. *Саъдӣ*

**КИСАБУРӢ** کیسه‌بری дуздӣ.

Қисаи ҳеҷ кас надид пурӣ,
То накард ихтиёри кисабурӣ. *Бедил*

**КИСАДОР** کیسه‌دار **1.** хазинадор, хазиначӣ; **2.** *киноя аз* касе, ки ба вақти арзонӣ чизҳоро харида ва дар вақти камьёбию қиматӣ онҳоро мефурӯшад, ҷаллоб, ҳаннот.

Чун [шоҳ] дид, ки кисадорон лаззати арзонхарӣ ва гаронфурӯшӣ ёфта, ба таҳдид тарки кори худ намекунанд, баъзеро кушт. *«Таърихи Фаришта»*

**КИСАМОЛ** کیسه‌مال шахсе, ки дар ҳаммом тани одамонро бо киса тоза мекунад; халтакаш, даллок, ходимчӣ.

**КИСАПАРДОЗ** کیسه‌پرداز холикунандаи киса.

... К-ин ҳарифон тамом муфтбаранд,
Кисапардози нақди якдигаранд. *Бедил*

**КИСАТИҲӢ** کیسه‌تهی бепул, камбағал.

Киса макун пур зару сим, эй писар,
Кисабуронанд дар ин раҳгузар.
Кисатиҳӣ бошу биёсо, Камол,
Ҳар кӣ тиҳикисатар, осудатар! *Камоли Хуҷандӣ*

**КИСВАТ** *а.* کسوت либос, пӯшок.

Ишқ асту бас, ки дар ду ҷаҳон ҷилва мекунад,
Гоҳ аз либоси шоҳу гаҳ аз кисвати гадо. *Ҷомӣ*

Охир ин ақида чӣ гуна рост ояд, ки ҷавҳаре, ки шоистаи либоси инсоният буд, чӣ навъ ӯро ба кисвати хар баранд. *Аҳмади Дониш*

◇ **кисвати кофурӣ** *киноя аз* барф.

**КИСВАТГАРӢ** کسوتگری либоспӯшӣ; **кисватгарӣ кардан** ба либоси дигар, ба шакли дигар даровардан; *киноя аз* тарҷима кардан.

Хираднномаҳоро зи лафзи дарӣ
Ба юнонзабон кард кисватгарӣ. *Низомӣ*

**КИСРО** *а.* کسری *шакли арабишудаи* **Хусрав (Хисрав) 1.** лақаби Хисрави Анӯшервон; **2.** лақаби подшоҳони сулолаи Сосониён баъд аз Анӯшервон.

**КИТЕБ** کتیب *имолаи* **китоб.**

Зи баҳри ҳифзи ҳаёт он чӣ боядам зи кафоф,
Зи баҳри касби камол он чӣ боядам зи китеб...
*Анварӣ*

Ниқобест ҳар сатри ман з-ин китеб,
Фурӯхишта бар орази дилфиреб. *Саъдӣ*

**КИТМОН** *а.* کتمان махфӣ доштан, пинҳон кардан.

Чун макотиби амирулмӯъминин Ҳусайн ба аҳолии Басра расид, маҷмӯи эшон дар китмони он кӯшиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Нуктае дарьёфтаам, лекин... баъзе аз наздиконн ту дар китмони он васият карданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**КИТОБ** *а.* کتاب **1.** маҷмӯаи навиштаҳои ҷилдшуда (дастнавис ё чопа).

Ва он чӣ аз илми риёзӣ андар ин китоб биxоҳем, ба охир гӯем ва ба як ҷое гӯем. *Ибни Сино*

**2.** навишта, чизи навишташуда; **3.** хат, нома, мактуб.

Нависад китобе суи модараш,
Тасаллидеҳи ҷони ғампарвараш. *Ҷомӣ*

◇ **китоби маҷид** *д.* Қуръон; **китоби осмонӣ** *д.* китоби муқаддас: Забур, Инҷил, Таврот ва Қуръон; *муқ.* **кутуб (кутуби арбаа, кутуби самовӣ).**

**КИТОБА** *а.* کتابه матне, ки бо хати ҷалӣ бар девори масҷидҳо, болои дарвозаҳо ва ё санги мақбараҳо канда ё навишта шудааст; *муқ.* **катиба** II.

Тавонгарзодаеро дидам бар сари гӯри падар нишаста ва бо дарвешбачае мунозара дарпайваста, ки сандуқи турбати мо сангин аст ва китоба рангину фарши рухом андохта. *Саъдӣ*

**КИТОБАТ** *а.* کتابت **1.** навиштан; **китобат кардан** навиштан; рӯбардор кардан.

Зи дасти гирья китобат наметавонам кард,
Ки менависаму дарҳол мешавад мағсул. *Саъдӣ*

**2.** нома, мактуб, хат.

Баъд аз он ҷудо шудем, аммо ҳамеша китобати вай ба ман меомад. *Ҷомӣ*

**КИТОБХОНА** کتابخانه ҷои нигаҳдории китобҳо.

Китобхонаи олам варақ-варақ ҷустам,
Хати ту дидаму гуфтам, ки муддао ин ҷост. *Махфӣ*

**КИТОБӢ** کتابی **1.** мансуб ба китоб; **2.** он чӣ ки дар асоси китоб гуфта ё навишта шудааст; **далели китобӣ** далеле, ки аз китобе оварда шудааст.

**КИТФ‖КИФТ** *а.* کتف‖کفت шона, дӯш.

Ду мори сияҳ аз ду китфаш бируст,
Ғамин гашту аз ҳар суе чора ҷуст. *Фирдавсӣ*

Биёвард гурзи гаронро ба кифт,
Сипаҳ монд аз кори ӯ дар шигифт. *Фирдавсӣ*

**КИФОЛ** *а.* کیفال авбош, беҳудагард.

**КИФОЛАГӢ** کیفالگی авбошӣ, беҳудагардӣ.

Ба кифолагӣ рафт аз панҷ ҳер,
Рамида аз ӯ мурғаки гармсер. *Абӯшакури Балхӣ*

**КИФОФ** *а.* کفاف *ниг.* **кафоф.**

**КИФОЯ‖КИФОЯТ** *а.* کفایه‖کفایت **1.** кофӣ будан, басанда будан; басанда, кофӣ.

Чандат кунам ҳикоят, шарҳ ин қадар кифоят,
Боқӣ наметавон гуфт, илло ба ғамгусорон. *Саъдӣ*

**кифоят кардан** а) бас кардан.

Қалам даркаш оини бедодро,
Кифоят кун аз халқ фарьёдро. *Низомӣ*

б) басанда будан, кофӣ будан.

Ба ҷуз ин ҳавлӣ дар милки худ чизе, ки маблағи назршударо кифоя кунад, надорам. *Садри Зиё*

**2.** истеъдод, лаёқат, қобилият; фаҳму идрок.

*Осори кифоят ба изҳор расонид. Авфӣ*

Ману инкори шароб — ин чӣ ҳикоят бошад,
Ғолибо, ин қадарам ақлу кифоят бошад. *Ҳофиз*

Ба сабаби ақл ва кифояташ аозими умури тиҷоратиро бад-ӯ марҷӯъ доранд. *Аҳмади Дониш*

**КИФОҲ** *а.* كفاح ҷанг, набард, задухӯрд.

Подшоҳ фармуд, то вазир ба тартиби силоҳ ва олати кифоҳ аз тиру камон ва римоҳ **ва** ғайри золик машғул шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚИФТ** كفت *ниг.* **китф.**

**КИШВАР** كشور сарзамин, мамлакат, ноҳия.

Зи ҳар кишваре мӯбаде солхард
Биёвард, к-ин номаро гирд кард. *Фирдавсӣ*

Зи ташрифи ту шоҳӣ мекунам дар кишвари ҳастӣ,
Ки афтодаст мурғи нола дар доми ҳумо имшаб. *Мулҳам*

◇ **кишвари вуҷуд** дунъё, олами ҳастӣ.

Дар кишвари вуҷуд надидем аҳли ҷуд,
З-ин ҷинс ҳам ба қофилаҳои адам намонд. *Сайидо*

**кишвари фонӣ** *киноя аз* дунъё.

Дилам з-ин кишвари фонӣ гирифтаст,
Зи тадбири ҷаҳонбонӣ гирифтаст. *Ҷомӣ*

**кишвари шахс** тамоми вуҷуд, тамоми тан.

Муддате буд, ки мекард хароб
Кишвари шахси маро волии дард. *Анварӣ*

**КИШВАРКУШО(Й)** (كشوركشا(ى фотеҳ; ҷаҳонгир; подшоҳи бузург.

Чун зи кишваркушои ҳафт иқлим
Ҳафт духтар ситад чу дурри ятим... *Низомӣ*

**КИШВАРСИТОН** كشورستان *ниг.* **кишваркушо(й).**

Чу Искандар — он шоҳи кишварситон
Қашид аз паи фатҳи шаҳре синон... *Ҷомӣ*

**КИШВАРХУДОЙ** كشورخداى подшоҳ, султон, шоҳ.

Ба ҳар гӯша муҳайё карда ҷое,
Бар ӯ зону зада кишвархудое. *Низомӣ*

**КИШТ** كشت **1.** коштан, коридан; **2.** зироат, чизи коридашуда, замини коридашуда; киштзор.

Ҷомеъю бутею барбате бар лаби кишт,
Ин ҳар се маро нақду туро насья биҳишт. *Хайём*

Диҳӣ об кишти хароби маро,
Кунӣ рост таъбири хоби маро. *Ҷомӣ*

**3.** ниҳол.

Ва киштҳои сабзи саркашидаро ба ҳисори Наршах андар меоварданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** он чӣ аз замин сабзида мебароянд, сабза.

Дарахту кишт бароянд зи хоку он гӯяд,
Ки хоҷа, ҳар чӣ бикорӣ, туро ҳамон рӯяд. *Шамси Табрезӣ*

**кишту дуруд** коридан ва дарав кардан, зироаткорӣ.

Чу дар дона бошад таманнои суд,
Кадевар дарояд ба кишту дуруд. *Низомӣ*

**КИШТА** I كشته он чӣ кошта шудааст.

Деҳқони солхӯрда чӣ хуш гуфт бо писар,
К-эй нури чашми ман, ба ҷуз аз кишта надравӣ. *Ҳофиз*

**КИШТА** II كشته мевае, ки дукафон карда донакашро баровarда хушк мекунанд.

Саногӯи туро бе ту дил аз ғам
Ба ду ним аст, чун амрӯди кишта. *Сӯзанӣ*

**КИШТАЗОР** كشته‌زار *ниг.* **киштзор.**

Тухми вафову меҳр дар ин кӯҳна киштазор
Он гаҳ аён шавад, ки бувад мавсими дарав. *Ҳофиз*

**КИШТАН** كشتن коштан, коридан, зироат кардан.

Яке чора ҷуст андар он кори зишт,
Зи кина ба наввӣ дарахте бикишт. *Фирдавсӣ*

Ҳар он, кӣ тухми бадӣ кишту чашми некӣ дошт,
Димоғи беҳуда пухту хаёли ботил баст. *Саъдӣ*

**КИШТЗОР** كشتزار замини кишташуда, ҷои кишт, мазраа.

Бипӯид Рустам сӯи киштзор,
Яла кард аспу бихуфт устувор. *Фирдавсӣ*

◇ **киштзори дев** *киноя аз* дунъё, рӯзгор.

**КИШТИБАНДОН** كشتى‌بندان ҷое, ки киштиҳоро баста нигоҳ медоранд; бандар.

Ин шаҳр боҷгоҳест ва киштибандон..., аз он ҷо ба ҷониби ҷануб бар канори дарьё раванд. *Носири Хисрав*

**КИШТИБОН** كشتيبان киштирон, ронандаи киштӣ.

Эй дил, ар сели фано буньёди ҳастӣ барканад,
Чун туро Нӯҳ аст киштибон, зи тӯфон ғам махӯр! *Ҳофиз*

**КИШТИГОҲ** كشتى‌گاه ҷое, ки киштӣ лангар меандозад, бандар; соҳил, канор.

Охирулъамр чу киштӣ ба саломат бигзашт,
Ҷастам аз киштию омад ба лаби киштигоҳ. *Анварӣ*

**КИШТИКАШ** I كشتى‌كش коргаре, ки киштиро аз об кашида ба соҳил мебарорад; киштирон, маллоҳ.

**КИШТИКАШ** II كشتى‌كش майкаш; майнӯш, бодапараст.

Карда талаб киштии дарьёфишон,
Киштии зар дод ба киштикашон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КИШТИШИКАСТА** كشتى‌شكسته **1.** касе, ки киштиаш шикаста ё ғарқ шудааст.

Киштишикастагонем, эй боди шурта, бархез!
Бошад ки боз бинем дидори ошноро. *Ҳофиз*

Ду касро ҳасрат аз дил наравад ва пои тағобун аз гил барнаёяд: тоҷири киштишикаста ва ворис бо қаландарон нишаста. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* навмедшуда.

Дар подшоҳии ӯ... узамову кубаро ва ҳунарварон ва киштишикастагон ба умеди авотиф ва мароҳим... ба Ҳиндустон меомаданд. *«Таърихи Фаришта»*

**КИШТМАНД** کشتمند киштзор, зироат, кишт; он чӣ корида шуда аз хок рӯида аст.

Ҳам андар дижаш киштманду гиё,
Дарахти барӯманд ҳам осиё. *Фирдавсӣ*

Ду манзил замин то бари пирманд
Пур оби хушу меваву киштманд. *Асадӣ*

**КИШТӢ** I || **КАШТӢ** I کشتی воситаи нақлиёти обӣ, сафина.

Ки дорад паю тоби Афросиёб?
Маро рафт бояд чу киштӣ бар об. *Фирдавсӣ*

◇ **киштии заррин** *кинояаз* офтоб.

Намуд ин киштии заррини худрав,
Хиромиш бар сари дарьёи партав. *Нозим*

**киштии умр** *киноя аз* ҷараёни зиндагӣ, рафти ҳаёт.

Бар киштии умр такья кам кун,
Қ-он Нил нишемани наҳанг аст. *Анварӣ*

**киштӣ бар хушк(ӣ) рондан** кори номумкин кардан; *зӯри беҳуда задан.*

Ба ҳар бод хирман нашояд фишонд,
На киштӣ тавон низ бар хушк ронд. *Асадӣ*

**КИШТӢ** II || **КАШТӢ** II کشتی пиёлаи шаробхӯрӣ; қадаҳе ки ба шакли киштӣ сохта шудааст.

Қарда талаб киштии дарьёфишон,
Қ и ш т и и зар дод ба киштикашон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КИҒ**||**КЕҒ** کیغ чирки гӯшаи чашм.

Шигифт нест, агар киғи чашми ман сурх аст,
Бале, чу сурх бувад ашк, сурх бошад киғ.
*Рашидии Самарқандӣ*

**КИҲИН** کهین *ниг.* **кеҳин.**

**КИҲОНАТ**||**КАҲОНАТ** *а.* کهانت 1. коҳинӣ; 2. пешгӯӣ, ғайбгӯӣ.

Эшон ин нишонҳо аз рӯи киҳонат ва қиёс мегӯянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**КОБИДАН** کابیدن *ниг.* **ковидан.**

**КОБИН**||**КОВИН** کابین||کاوین пул, мулки манқул ва ғайри манқуле, ки дар вақти никоҳ домод пардохтани онро ба арӯс ба зиммаи худ мегирад, ва дар сурати занро талоқ додани шавҳар ё мурдани шавҳар, бояд ба зан дода шавад.

Ҳар касеро, ки зан набудӣ ва кобин набудӣ, зан додӣ ва кобин аз хизона додӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Духтаре дошт, дар ақди никоҳи ман овард ба кобини сад динор. *Саъдӣ*

Хуш арӯсест ҷаҳон аз раҳи сурат, лекин
Ҳар кӣ пайваст бад-ӯ, умри худаш ковин дод. *Ҳофиз*

**КОБИНА** کابنه чашм, дида.

Эй шаҳаншоҳе, ки меҳри чархро
Ҳаст равшан аз вуҷудат кобина. *Шамси Фахрӣ*

**КОБЛИЧ** کابلج||کابلیج ангушти хурди даст ва по, лелача.

**КОБУК** کابک||کابوک сабаде, ки ба шифт меовезанд, то ки кабӯтар дар он лона созад, кафтархона; лона, ошьёна.

Чун баччаи кабӯтар минқор сахт кард,
Ҳамвора кард мӯю бияфганд мӯи зард,
Қобукро нахоҳаду шох орзӯ кунад,
В-аз шох сӯи бом шавад боз гард-гард.
*Абӯшакури Балхӣ*

Ту парваридаи кобуки осмон будӣ,
Аз он қарор накардӣ дар ошьёнаи паст. *Анварӣ*

**КОБУС** *а.* کابوس хоби даҳшатовари буғикунанда, сиёҳӣ.

Магар дар хоб бинанд аҳли дуньё рӯи бедорӣ,
Бувад кобуси хоби ғафлат ин бори тааллуқҳо.
*«Баҳори Аҷам»*

**КОВАК** کاوک *ниг.* **ковок.**

**КОВИДАН**||**КОБИДАН** کاویدن||کابیدن 1. ҷустуҷӯ кардан, кофтуков кардан; 2. кофтан, кандан.

[Лашкарнёни Арғун] заминҳои хайма ва хиргоҳ ба ҷиҳати талаби дафина биковиданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аҷаб набвад, ки аз ковидани санг
Гиромӣ гавҳаре ояд фаро чанг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**дандон ковидан** тоза кардани байни дандонҳо.

Меҳӯранд обеву мекованд дандон, гӯиё
Хӯрдани эшон ҳамеша оби дандон асту бас. *Сайидо*

**КОВИН** کاوین *ниг.* **кобин.**

**КОВИШ** کاوش кофтуков, ҷустуҷӯ.

Ҳафт маъдан ҳусули ковиши ӯст,
Шаш ҷиҳат чашмаи таровиши ӯст. *Бедил*

Ҳар кӣ дорад орзӯи ном чун санги нигин,
Умри ӯ аз ковиши меҳнат ба ҷон кандан гузашт.
*Шоҳин*

**КОВ-КОВ** کاوکاو 1. кофтуков, ҷустуҷӯ; тафтиш.

Рой амр кард, то ҷамъе ба ков-кови атроф ва ҷавониби ғор машғул шуданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. аз рӯи хашм худ ба худ гап задан, ғур-ғур кардан.

Танг шуд олам бар ӯ аз баҳри гов,
Шӯр-шӯр андар фиганду ков-ков. *Рӯдакӣ*

**КОВОК**||**КОВАК** کاوا ک||کاوک дарунхолӣ, миёнтиҳӣ.

Бар дари шаҳр дарахте буд бузург ва миёнаш тиҳӣ ва ковок шуда буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Ба чуз амуди гарон нест рӯзу шаб хуришаш,
Шигифт нест аз ӯ гар шикамш ковок аст. *Лабибӣ*

**КОЖ** کاژ олус, аҳвал.

Ба як пой лангу ба як даст шал,
Ба як чашм кӯру ба як чашм кож. *«Луғати фурс»*

**КОЗ** I کاز *ниг.* **коза.**

Шаҳриёре, ки хилофат талабад, зуд афтад
Аз суманзор ба хористон в-аз кох ба коз. *Фаррухӣ*

**КОЗ** II کاز ҷои махсус барои нигоҳ доштани чорпоён дар биёбон, ки замини он андаке канда мешавад, қӯра.

**КОЗА** کازه каппа, хонае, ки дар киштзор ва полиз аз чӯбу шоху хас месозанд; кулба.

Сипаҳро зи бисьёрӣ андоза нест,
Бар ин дашт як мардро коза нест. *Фирдавсӣ*

**КОЗИБ** *а.* کاذب дурӯғгӯй.

Содиқро осебе нарасидӣ ва козиб ғарқ шудӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

Як олиму сад ҳазор ҷоҳил,
Як содиқу сад ҳазор козиб. *Анварӣ*

**ҚОИБ** *а.* كاعب духтари наврас.

**ҚОИД** *а.* كائد маккор, ҳилагар, фиребгар.

Ин миқдор [пинҳон кардани гӯшт дар лонаи шағол] дар ҷанби кайди коидон ва ҳасади ҳосидон бисьёр нест. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОИН** *а.* كائن он чӣ вуҷуд дорад, мавҷуд, махлуқ.

Бурҷи зиндонро шикаст ар коине,
Ҳеҷ аз ӯ ранҷад дили зиндоние? *Румӣ*

**коину фосид** мавҷуд ва нестшаванда, боқӣ ва фонӣ.

То хок дар омадшуди ҳар коину фосид
Пардохтаву пур накунад пушту шикамро. *Анварӣ*

**ҚОИНОТ** *а.* كائنات *ҷамъ* 1. ҷ. **коин.**

Аҷалли коинот аз рӯи зоҳир одамист ва азалли мавҷудот саг ва ба иттифоқи хирадмандон саги ҳақшинос беҳ аз одамии носипос. *Саъдӣ*

Ҳадиси Саъдӣ агар коинот бипсананд,
Ба ҳеҷ кор наёяд, гараш ту напсандӣ. *Саъдӣ*

2. ҷаҳон, олам, ҳамаи оламҳо.

Об задам бар рухи сӯфисифот,
Даст бишустам зи ҳама коинот. *Хисрави Деҳлавӣ*

Садоест печида дар коинот,
Ки пур карда аз шавқ зарфи ҷиҳот. *Бедил*

**ҚОК** I كاک мард.

Аз ҷафоҳои он бути чолок
Сӯхт бар ҳоли ман дили зану кок. *«Луғати фурс»*

**ҚОК** II كاک мардумаки чашм, гавҳараки чашм.

Ҷаҳон ҳамеша бад-ӯ шоду чашмравшан бод
Аз он ки канд зи чашми бади ҳаводис кок.
*Абулмасали Бухорой*

**ҚОК** III كاک нони равғании дар танӯр қоқ кардашуда.

Хӯришҳо аз ин гунаҳо нони кок,
Дигар хӯрданиҳои чун ҷони пок. *Фирдавсӣ*

Ҳарами хоҷа ҳамеша ба вақти ҳоҷат аз он тоқ кокҳои гарм берун ба мардум бахш мекард.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҚОК** IV كاک сари забон, нӯги забон.

Бибояд буридан варо дасту кок,
Ки то чун аз ин кор номадш бок. *Фирдавсӣ*

**ҚОК** V كاک лоғар, хароб; қоқина.

**ҚОҚО** كاكا бародари калонӣ, ака.

Қоко аз ҳамсоягон ҳақиқати хол пурсид.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҚОКУЛ** كاكول||كاكل 1. дастаи мӯи дароз дар фарқи сари мардону ҷавонон; 2. гесӯи дароз.

Аз дасти ҳеҷ кас гиреҳе во намешавад,
Рабти миёни шонаю кокул намондааст. *Сайидо*

Ту меравӣ хиромон, ман бо ду чашми гирьён
Ошуфтаву парешон чун кокул аз қафоят. *Мушфиқӣ*

3. ёли асп.

**кол** كال *асоси замони ҳозираи* **колидан.**

**ҚОЛ** I كال меваи хом, меваи норасида, нопухта.

**ҚОЛ** II كال ҷо, макон.

Ин васфи он зиёст, ки аз рашки рои ӯст
Пушти ҳилолро, ки хам аст аз миёна кол.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚОЛА** I كاله *ниг.* **коло.**

**ҚОЛА** II كاله зарфи кадӯ барои шароб.

**ҚОЛА** III كاله *ниг.* **кол I.**

**ҚОЛБУД||ҚОЛБАД** كالبد 1. қолиб.

Аз тан чу бирафт ҷони поки ману ту,
Хоки дигарон шавад мағоки ману ту;
З-ин пас зи барои хишти гӯри дигарон
Дар колбуде кашанд хоки ману ту. *Хайём*

2. тан, бадан; ҷасад.

В-ар колбуд ба хок супорад маро фироқ,
Дар зери хок бошамат, эй дӯст, дӯстдор. *Авфӣ*

Одамиро ақл бояд дар бадан,
Варна ҷон дар колбад дорад ҳимор. *Саъдӣ*

Фаромарз... колбуди Рустамро ба Систон оварда дар дахмаи Сом ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОЛИВ||ҚОЛИВА** كاليو||كاليوه 1. саросема, гаранг; беқарор; ҳайрон.

Гаштаам коливи кори хеш ман,
Менадонам ҳилае з-ин беш ман. *Аттор*

Нолаи булбул саҳаргоҳону боди мушкбӯй
Мардуми сармастро коливаю шайдо кунад.
*Манучеҳрӣ*

...Ки колива барҷаст аз хоби ноз,
Чу оҳуи хуфта зи бонги гуроз. *Шоҳин*

2. нодон, аблаҳ; девонамизоҷ.

Шабе маст шуд, оташе барфурӯхт,
Нагунбахт колив хирман бисӯхт. *Саъдӣ*

3. кар.

Фаро менамоям, ки менашнавам,
Магар, к-аз такаллуф мубарро шавам.
Чу колива донанд аҳли нишаст,
Бигӯянд неку бадам, ҳар чӣ ҳаст. *Саъдӣ*

**ҚОЛИДАН** كاليدن ошуфтан, шӯридан; парешонхотир шудан.

Бахри дуньё то ба кай колиданат,
Ҳар замон ҷӯшидану нолиданат? *Шокири Бухорӣ*

Сулаймон чун зи мурғ он қисса бишнид,
Бинолиду биҷӯшиду биколид. *Аттор*

**ҚОЛО||ҚОЛА** كالا||كاله мол, матоъ; чизу чора.

Ва мардумони Қуқа... бисьёре гӯсфанд ва асп ва колои аз они вай бибурданд. *«Таърихи Систон»*

Дар дарун омад, хаёли рӯи ӯ шуд ақлу хуш,
Буд дузде бо чароғ, анвои коло бурду рафт.
*Камоли Хуҷандӣ*

Яке корвонхона андар сарой,
Набуд коларо бар замин низ ҷой. *Фирдавсӣ*

**ҚОЛУМ** كالم зане, ки шавҳараш мурда ё аз шавҳар ҷудо шудааст, бевазан.

Пои ту аз миёна рафту занат
Монд колум, ки низ накунад шӯй. *Мунҷик*

**ҚОЛУС** كالوس аҳмақ, аблаҳ, нодон, беақл.

Малул мардум колуси бемаҳал бошад,
Макун, нигоро, ин хӯю табъро бигзор.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**ҚОЛУФТА** كالفته ошуфта, шӯрида, парешонҳол.

Ҳамеша душмани даргоҳи ҷоҳаш
Зи аҳдоси замон колуфта бошад. *Шамси Фахрӣ*

**КОЛУША** كلوشه **1.** дег.

Яке буд дастор дар зери машк,
Ба бозор шуд, гӯшт оварду кашк.
Биёмад ва колушае барниҳод,
В-аз он ранҷи меҳмон ҳамекард ёд. *Фирдавсӣ*

**2.** таоме, ки аз нахӯд ва биринҷ мепазанд.

**КОМ** I كام сақфи даҳон аз дандони пеши болой то ҳалқ, даруни даҳон; даҳон.

Чу бинад касе заҳр дар коми халқ,
Қаяш бигзарад оби нӯшин ба ҳалқ. *Саъдӣ*

Ба давлатхонаи аҳли карам раҳ нест соилро,
Қ-аз ин дарҳо даҳони шеру коми аждаҳо беҳтар. *Сайидо*

◇ **ком бардоштан** расмест, ки доя ба сарангушташ асал молида, коми кӯдаки навзодро бардошта мемонад, то ки вай доимо хушбахту комрон бошад; **коми** *касе, чизеро* **хоридан** *киноя аз* ғаши касеро овардан, касеро ба чизе тез кардан, ба хашм овардан.

Ту инро чунин хор коре мадор,
Чу чира шудӣ, коми шерон махор. *Фирдавсӣ*

**коми шер ожадан** ғаши душманро овардан, душманро хашмгин кардан.

Ҳама мӯлишу рой чандон задан,
Бад-ин нештар коми шер ожадан. *Фирдавсӣ*

**дар коми наҳанг афтодан** *киноя аз* ба сахтӣ дучор шудан, ба душворӣ афтодан.

Ба навмедӣ мадеҳ тан, гарчи дар коми наҳанг афтӣ,
Ки дорад дар дили гирдоб баҳри ишқ соҳилҳо. *Соиб*

**КОМ** II كام мақсад, мурод, орзу; майл; **коми дил** муроди дил, орзуи матлуб.

Хӯрд савганд, к-ин ҳарир турост,
Имшаб уммеду коми дил фардост. *Низомӣ*

Аз фалак бе нола коми дил намеояд ба даст,
Шаҳд хоҳӣ, оташе зан хонаи занбӯрро. *Бедил*

**коми дил баровардан** ба мақсад расондан.

Коми дили зори ӯ баророранд,
Духтар ба никоҳи ӯ дароранд. *Ҳилолӣ*

**коми дил баромадан** ба мақсад расидан.

Даст аз талаб надорам, то коми дил барояд,
Ё ҷон расад ба ҷонон, ё ҷон зи тан барояд. *Ҳофиз*

◇ **кому ноком** хоҳу нохоҳ, чор-ночор.

Ҷаҳон кому ноком хоҳӣ супурд,
Ба худкомагӣ пай набояд фушурд. *Низомӣ*

Ҳасан кому ноком нияти рафтан кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ба ком** мувофиқи орзу, мувофиқи мақсад; дилхоҳ.

Гул дар бару май бар кафу маъшуқа ба ком аст,
Султони ҷаҳонам ба чунин рӯз ғулом аст. *Ҳофиз*

**ком бардоштан** ба мурод расидан, ба орзуи дили худ ноил гаштан.

Зулайхо чун аз он маънӣ хабар дошт,
Зи лаъли Юсуф охир ком бардошт. *Ҳозиқ*

Бардорад ком, ҳар кӣ бо кор бисохт,
Бахташ ёр аст, ҳар кӣ бо ёр бисохт.*

**ком бахшидан** ба мақсад расондан, мурод ҳосил кардан.

Коме зи лаб бубахш, ки ушшоқи хастаро
Сад хор-хор дар ҷигар афтода з-он рутаб. *Ҷомӣ*

**ком гирифтан** (*ё* **ёфтан**) ба орзу расидан, комьёб шудан (махсусан дар ишқ).

Бидод лаъли лабат бӯсае ба сад зорӣ,
Гирифт ком дилам з-ӯ ба сад ҳазор илҳоҳ. *Ҳофиз*

Камол, агар зи даҳонаш наёфтӣ коме,
Мабош тангдилу сабр кун ба нокомӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**ком ситондан** ба мурод расидан.

Ба авни давлаташ аз бахт ком бистонам,
Ки доди бахти ман аз чарх давлати ӯ дод. *Анварӣ*

**коми** *касе* **баровардан** ба мурод расонидан касеро, иҷро кардан мақсади касеро, комгор гардонидан касеро; **ба ком расондан** ба мақсад ноил гардонидан, муроди касеро ҳосил кардан.

Ба ком то нарасонад маро лабаш, чун най
Насиҳати ҳама олам ба гӯши ман бод аст. *Ҳофиз*

**КОМА** I كامه *ниг.* ком II.

... Ки аз таффи он кӯҳи оташ бирасст,
Ҳама комаи душманон кард паст. *Фирдавсӣ*

Зист бо ӯ ҳаме ба комаи хеш,
Чун рухаш сурх кард ҷомаи хеш. *Низомӣ*

**комаи дил** *ниг.* **ком II (коми дил).**

Комаи дил гарчи зи ҷон хуштар аст,
Оқибатандешӣ аз он хуштар аст. *Низомӣ*

**КОМА** II كامه ҳар гуна сабзавот ва хуришҳои ба намакоб хобондашуда.

Ин мард одат дошт, ки ҳар соле бисьёр очорҳо ва комаҳо некӯ сохтӣ ва пеши Амир Маҳмуд бурдӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**КОМА** III كامه марҷон.

Пероҳани луълуи ба ранги кома,
В-он кафши даридаву ба сар-бар лома. *Марворидӣ*

**КОМАХ** كامخ *шакли арабишудаи* **кома** II.

Ман суфраро бурдам ва ба он шахс додам, се ғариф ва комах оварда бихӯрдем ва бирафтем. *Ҷомӣ*

**КОМБАХШ** كام‌بخش орзуи касеро ба ҷо оваранда, муродбахш; сахӣ.

**КОМБАХШӢ** كام‌بخشی ба ҷо овардани орзу ва хоҳиши касе, муродбахшӣ; саховат.

Сабаб мапурс, ки чарх аз чӣ сифлапарвар шуд,
Ки комбахшии ӯро баҳона бесабаб аст. *Ҳофиз*

**КОМБИН** كام‌بين тамаъкор, пуртамаъ.

Офати мурғ аст чашми комбин,
Махласи мурғ аст чашми домбин. *Румӣ*

**КОМГОР** كامگار ба орзуи худ расида, комьёб; хушбахт, саодатманд.

Фаридун чу шуд бар ҷаҳон комгор,
Надонист ҷуз хештан шаҳрьёр. *Фирдавсӣ*

Ҳофиз аз тоби рухи меҳрфурӯғи ту бисӯхт,
Комгоро, назаре кун сӯи нокоме чанд. *Ҳофиз*

**КОМГОРӢ** كامگاری комьёбӣ; комронӣ; хушбахтӣ.

**КОМДОРӢ** كامداری: **комдорӣ кардан** худро аз гуфтор боздоштан, хомӯш шудан.

Забон беҳ, ки ӯ комдорӣ кунад,
Чу комаш расад, комгорӣ кунад. *Низомӣ*

**ҚОМИЛ** *а.* كامل **1.** пурра, тамом; *муқобили* **ноқис.**

Бе азми дурусту саъйи комил
Қасро нашавад мурод ҳосил. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** ба камол расида, баркамол, беайбу нуқсон.

Писаре буд ба ғоят комил ваболиғ. *Авфӣ*

**комил шудан** (*ё* **гардидан**) ба камол расидан, фазлу камол пайдо кардан.

Ба таълими ҳадиси зулфи ӯ гардидаам комил,
Ба ҳар кас метавонам дод таълими «Шабистон»-ро. *Мулҳам*

**3.** фозил, донишманд, соҳибҳунар.

Комиле гар хок гирад, зар шавад,
Ноқис ар зар бурд, хокистар шавад. *Румӣ*

Ва агар комил бувад дар кори хеш ва толиби хидмат бувад, нафақаи аъло мефармоянд. *Аҳмади Дониш*

**4.** *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз, ки дар як байт мутафоилун ҳашт бор такрор мешавад.

**ҚОМИЛАН** *а.* كاملاً ба таври пурра, ба куллӣ, тамоман.

**ҚОМИЛРАЪЙ||ҚОМИЛРОЙ** كامل رأی|| كامل رای хирадманд, *соҳибандеша; боирода.*

Султон Разина ба ҷамеи сифоте, ки подшоҳони оқил ва комилраъйро бояд, муҳалло ва музайян буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚОМИЛУЛХИЛҚАТ** *а.* كامل الخلقت тандуруст, солим; бенуқсон.

Инсони комилулхилқат ва мӯътадилулмизоҷ дар арсаи кавн мутакаввин шавад. *Аҳмади Дониш*

**ҚОМИЛЪИЁР** كامل عيار **1.** чизе, ки иёраш пурраву дуруст бошад; холис, беғаш, мас. тиллои соф.

Чун ба дил нанишаст аз он сангаш ғубор,
Нақди ӯ омад бурун комилъиёр. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* шахси беайбу нуқсон; олим, фозил; ҳунарманд.

Набошад равнақе дар аҳди мо комилъиёронро,
Ниҳон дар пардаи зангор гардиданд ҷавҳарҳо. *Сайидо*

**ҚОМИН** *а.* كامن **1.** камингиранда, каминнишин; *ниг.* **камин** II; **2.** пинҳон, ниҳон, махфӣ.

Фоида(-и) ҳар зоҳире худ ботин аст,
Ҳамчу нафъ андар давоҳо комин аст. *Румӣ*

**ҚОМРАВО** كامروا комьёб, ба мурод расида.

Ман агар комраво гаштаму хушдил, чӣ аҷаб,
Мустаҳиқ будаму инҳо ба закотам доданд. *Ҳофиз*

То абад комраво бош, ки хасмат гар худ
Назаре бозкунад, марги муфоҷо бирасад. *Убайди Зоконӣ*

**ҚОМРОН** كامران **1.** ба мурoду мақсади худ расида, хушбахт, бахтьёр.

Ҳама ба ҳазимат бирафтанд ва Толут музаффар ва комрон бози шаҳр омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар якеро ту комрон бинӣ,
Дигареро дил аз муҷоҳада реш. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* пуриқтидор, он кӣ ҳукмаш ба ҳама чиз равост.

Ёр агар нанишаст бо мо, нест ҷои эътироз,
Подшоҳи комрон буд, аз гадоён ор дошт. *Ҳофиз*

**ҚОМРОНӢ** كامرانى **1.** мувофиқи мурод ва орзу умр гузаронидан; хушбахтӣ, саодатмандӣ.

Дар давлат ва комронӣ *беш* аз ақрабои худ ҳаёт ёбад. *Авфӣ*

Шабе чанд май хӯрд бо ӯ ба ком,
Чу шуд навбати комронӣ тамом. *Низомӣ*

Тӯтиён дар шаккаристон комронӣ мекунанд.
В-аз таҳассур даст бар сар мезанад мискин магас. *Ҳофиз*

**2.** лаззат бурдан, кайф рондан; айёшӣ.

Олим, ки комрониву танпарварӣ кунад,
Ӯ хештан гум аст, киро раҳбарӣ кунад? *Саъдӣ*

Бастаем аз халқ чашму комронӣ мекунем,
Шустаем аз баҳр дасту оби гавҳар мехӯрем. *Сайидо*

**ҚОМЬЁБ** كامياب ба муроду мақсад расида, хушбахт, саодатманд; муваффақ.

Ба домaн задаш даст, к-эй комьёб,
Инони тараҳҳум зи ҳолам матоб! *Ҷомӣ*

В-аз он ҷо равон шуд шаҳи комьёб,
Зафар дар инон, нусраташ дар рикоб. *Ҳотифӣ*

**комьёб шудан** а) ба мурод расидан, муваффақ гардидан; б) *маҷ.* дуруст шудан, шифо ёфтан.

Ку марҳаме, ки доғ шавад комьёб аз ӯ,
Дарде агар расад ба ту, ӯро макун даво. *Сайидо*

**ҚОМЬЁР** كاميار хушбахт, бахтьёр.

Бози султонӣ азизу комьёр,
Нанг бошад, гар кунад кабкат шикор. *Румӣ*

**ҚОМҶӮ(Й)** كامجو(ی) ҷӯяндаи хушию хушгузаронӣ, айёш.

Назоракунон сарвари комҷӯй
Ба саффи Сулаймоншаҳ овард рӯй. *Ҳотифӣ*

**ҚОМҶӮӢ** كامجوئى айшхоҳӣ, ишратталабӣ.

Ҳавои комҷӯӣ созадаш нарм,
Тазарви нахваташ резад пари шарм. *Нозим*

**ҚОН** كان **1.** ҷое, ки канданиҳои фоиданоки табиӣ зиёд воқеъ шудааст, маъдан.

Ҷуз толеи муборак аз Муштарӣ чӣ ёбӣ?
Ҷуз зарри нақди холис аз кони зар чӣ ояд? *Шамси Табрезӣ*

Ғароиби бисьёр дар навоҳии он вилоят буд ва чанд кон буд, ки зари холис ҳосил менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**кони Бадахшон** кони лаъл, ки дар Бадахшон аст.

Шуд аз дасташ асоси дард пинҳон,
Шуд аз ҳар қатра хун кони Бадахшон. *Мулҳам*

**2.** *маҷ.* манбаи чизе, ҷои бисьёрӣ ва фаровонии ҳар чиз; ◇ **кони ато** *киноя аз* бахшанда, сахӣ, саховатманд.

Муҳити сахо асту кони ато,
Сипеҳри ҳаё асту баҳри вафо. *Садри Зиё*

**кони малоҳат** *киноя аз* дорои лутфу малоҳати зиёд; маъшуқа.

Ғуломаш Юсуфи мисрисабоҳат
Намакпарвардаашш кони малоҳат. *Ҳозиқ*

**кони ҷуд** *киноя аз* сахӣ, босаховат, карим; **ба гавҳар шудани** (*ё* **расидани, омадани**) **кон** ба мақсаду мурод расидани касе.

Ба нома-дар навишта, к-эй дилором,
Расидам дил ба кому кон ба гавҳар. *Лабибӣ*

На ҳар, ки қасди бузургӣ кунад, чун ӯ бошад,
На ҳар, ки кон канад, ӯро ба гавҳар ояд кон. *Унсурӣ*

Рафтам бари дарбонашу гуфтам сухани хеш,
Гуфто: Мабар андӯҳ, ки бишуд конт ба гавҳар.
*Носири Хисрав*

**ҚОНЕРУ** كانيرو дарахтест, ки барги он ба касалии истисқо давост, мозарьюн.

Шиками ман бар он ду нони тиҳине
Рост чун феъли милҳу конеруст. *Ломеӣ*

**ҚОНО** كانا нодон, аблаҳ, аҳмақ, гӯл; *муқобили* **доно.**

... Ки пири фиребанда коно бувад,
Агарчанд пирӯзу доно бувад. *Фирдавсӣ*

Мардро хасму душмани доно
Беҳтар аз дӯсте бувад коно. *Саноӣ*

**ҚОНОЗ** كاناز буни хӯшаи хурмо.

Ман бад-он омадам ба хидмати ту,
Ки барояд рутаб зи коноза*м*. *Рӯдакӣ*

**ҚОНОЙ** كانائى нодонӣ, аблаҳӣ, аҳмақӣ; *муқобили* **доной.**

Ман сухан гӯям, ту коной кунӣ,
Ҳар замоне даст бар дастат занӣ. *Рӯдакӣ*

**ҚОНУН** I *а.* كانون оташдон, кӯра, оташхона, манқал.

Рост гуфтӣ, сипеҳр конун гашт,
В-ахтарон андар он миён ахгар. *Муиззӣ*

Нонраи ҳасад ва ғазаб дар конуни ботини ӯ забона задан гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шӯълаи ғазаб дар конуни дилаш муштаил гашт.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОНУН** II *а.-с.* كانون ду моҳи зимистон: **конуни аввал** декабрь; **конуни сонӣ** (*ё* **охир**) январь.

Маҳи найсон шабехун кард гӯӣ бар маҳи конун.
*Рӯдакӣ*

То чаман пажмурда гардад дар маҳи конуну дай,
То ҳаво тафсида гардад дар маҳи айлулу об. *Муиззӣ*

**ҚОНУН** III كانون асбоби мусиқӣ ба шакли тахтаи паҳн бо торҳои бисьёр.

**ҚОНӢ** كانى мансуб ба кон.

Он ҷавҳарест хоста аз кону ин зи ҷон,
Қонӣ куҷо ба ҷавҳари ҷонӣ баробар аст? *Шоҳин*

**кор** كار *асоси замони ҳозираи* **коштан, коридан.**

**ҚОР** كار **1.** амал, шуғл; ҳунар, касб, пеша.

Қори ман он аст, ки ҳар замон бар сари гуноҳ равам ва кори ту он аст, ҳар замон ба сари мағфират шавӣ. *Аҳмади Дониш*

Бигзор, ки ишқ кори ту нест,
В-он ёри ман аст, ёри ту нест. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* вазъ, вазъият, аҳвол.

Баромад бар ин кор як рӯзгор,
Фурӯзанда шуд давлати шаҳрьёр. *Фирдавсӣ*

**3.** рафтор.

Ин як-ду дам, ки давлати дидор мумкин аст,
Дарьёб кори дил, ки на пайдост кори умр. *Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* ҷанг, муҳориба, задухӯрд, корзор.

Далери тиҳидаст ҳангоми кор
Чу бозест беболу пар дар шикор. *Ҳотифӣ*

**5.** *маҷ.* марг, аҷал.

Маро кор аз ғами ишқи тӯ зор аст,
Дилам рафтасту ҷон наздики к о р аст. *Ҷомӣ*

◇ **кори баста** кори бебарор, кори ба мушкилӣ афтода; кори чигил.

Зи кори баста маяндешу дил шикаста мадор,
Ки оби чашмаи ҳайвон даруни торикист. *Саъдӣ*

**кори гил** корҳои доир ба хок ҳамчун кандан, тоза кардани хандақ ва ғ.

Асири қайди фаранг шудам ва дар хандақи Тароблус бо ҷуҳудонам ба кори гил доштанд. *Саъдӣ*

**кори дастбаста** коре, ки касе ба хубӣ анҷом дода метавонаду дигарон аз кардани мисли он оҷизанд; кори аҷибу шигифтовар; **кори об** шаробхӯрӣ, майхӯрӣ.

Шаҳ пагаҳтар ба кори об нишаст,
Дар дили душман обгина шикаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кори обу гил** бинокорӣ.

Муддате кори обу гил пардохт,
В-андар он кӯй хонаи нав сохт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кори осмонӣ** *д.* тақдиру қисмат; **кору бор** корҳо, машғулиёт, шуғл.

Чу шамъи субҳдамаш шуд зи меҳри ӯ равшан,
Ки умр дар сари ин кору бор хоҳам кард. *Ҳофиз*

Чун шуд ин эътиқоднома дуруст,
Боз гардам ба кору бори нахуст. *Ҷомӣ*

**афтодани кор** *бо касе* муомила доштан бо касе; муҳтоҷ шудан ба ёрии касе.

Чӣ ҳосил гар ҳазорон гул дамад ё сад баҳор ояд,
Маро чун бо ту кор афтодааст, инҳо чӣ кор ояд?
*Ҳилолӣ*

**баромадани кор** муваффақият пайдо кардани коре, натиҷанок шудани коре.

Аз ин пас хомуширо озмоям,
Чу аз гуфтор коре барнаёяд. *Шамси Табрезӣ*

Бар сабр навис, Анварӣ, корат,
Чун кор ба ҷаҳд барнамеояд. *Анварӣ*

**кор бастан** ба амал овардан, иҷро намудан.

Эй ки муштоқи манзилӣ, маштоб,
Панди ман кор банду сабр омӯз. *Саъдӣ*

**гиреҳ шудани** (*ё* **будани**) **кор** мушкил шудани коре, чигил афтодан ба коре.

Қори сабрам ҳама авқот гиреҳ дар гиреҳ аст,
Ҳар куҷо мурғи дилам бол кушояд, дом аст. *Мулҳам*

**дароз гардидани кор** кашол ёфтани кор.

Зи дониш шавад кори гетӣ ба соз,
Зи бедонишӣ кор гардад дароз. *Ҷомӣ*

**кор дароз кардан** кашол додани кор.

Чу ой суи кишвари хеш боз,
Макун кори кӯтоҳ бар худ дароз. *Низомӣ*

**кор додан** ба кор омадан, лозим шудан; муҳимбарорӣ кардан.

... Рӯзе, ки сӯҳбате ва меҳмондорие дошта бошанд, ... он рӯз ҳазрати мумайиз кор медоданд.
*Садри Зиё*

**кор доштан** машғул будан, бо коре андармон будан.

Магар ту солу маҳ ин кор дорӣ,
Ки ёри меҳрубонро хор дорӣ? *Фахриддини Гурғонӣ*

**кор доштан** *бо касе, чизе* кордор будан бо касе, чизе; дахолат доштан ба ҳоли касе, чизе.

Дашном ҳамедиҳӣ ба Саъдӣ,
Ман бо ду лаби ту кор дорам. *Саъдӣ*

Дарвешу фақирем дар ин гӯшаи дунъё,
Бо неку бади халқи ҷаҳон кор надорем.
*Шамси Табрезӣ*

**кор кардан** а) машғул шудан (бо коре, касб ё ҳунаре); б) *амал кардан; таъсир кардан.*

Сангҳо андохтанд, ҳуфра шуд, бод роҳ ёфт ва оташ кор кард ва он сутунҳо бисӯхт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

На гуфт андар ӯ кор кардӣ, на чӯб,
Шабу рӯз аз ӯ хона дар кандукӯб. *Саъдӣ*

Таъна бар ман мазан ба сурати зишт,
Эй тиҳӣ аз фазилати инсоф,
Тан бувад чун ғилофу ҷон шамшер,
Қор шамшер мекунад, на ғилоф. *Ҷомӣ*

Лашкариён ду навбат ӯро заҳр доданд, кор накард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**кор омадан** *аз касе* аз касе содир шудани феъле, амале.

Зи ман ҳаргиз чунин коре наёяд,
Ки аз оқил чунин коре нашояд. *Фахриддини Гургонӣ*

**кор пур кардан** бо коре бисьёр машғул шуда маҳорат пайдо кардан, таҷрибанок шудан.

Гуфт: Пур кард шаҳриёр ин кор,
Қори пуркарда кай бувад душвор? *Низомӣ*

**кор пухта кардан** кореро бо эҳтиёт ва нағз ба ҷо овардан.

Чун теғи лаълпайкари ӯ кор пухта кард,
Табъаш ҳама нишоти маи лаъли хом кард. *Муиззӣ*

**кори** *касеро* **бароростан** анҷом додани кори касе, буд кардани кори касе.

Арӯси гаронмояро низ кор
Баророст, то шуд ба Юнондиёр. *Низомӣ*

**кори** *касеро* **барсохтан** *ниг.* **кори** *касеро* **(бар)сохтан; боло гирифтани (ё рафтани) кори** *касе киноя аз* пешрафтани кори касе, ривоҷу равнақ ёфтан, муваффақият пайдо кардани кори касе.

Шудам ошиқ ба болои баландаш,
Ки кори ошиқон боло гирифтаст. *Ҳофиз*

**кори** *касе* **дар пой андохтан** *киноя аз* кори касеро вайрон кардан.

Маяндоз дар пой кори касе,
Ки афтад, ки дар пояш афтӣ басе. *Саъдӣ*

**кори** *касе, чизе* **кардан** вазифаи касе ё чизеро иҷро намудан.

Сахтии авқот дар табъам мулоим гаштааст,
Қори болин мекунад хиштам ағар зери сар аст.
*Мулҳам*

**кори** *касеро* **(бар)сохтан** а) кори касеро анҷом додан, буд кардан.

Чаро барнасозӣ ҳаме кори хеш,
Ки ҳаргиз наёмад чунин кор пеш?! *Фирдавсӣ*

Хонд шоҳаш ба назди хеш ба роз,
Ки бирав, кори ин каниз бисоз. *Низомӣ*

б) *киноя аз* маросими дафни касеро ба ҷо овардан; дафн кардан.

Ҷаҳондор аз он кор шуд тангдил,
Ки солори гелӣ даромад ба гил,
Бифармуд барсохтан кори ӯ,
Ба шарте ки бошад сазовори ӯ. *Низомӣ*

**кор аз даст рафтан** (*ё* **шудан**) оҷизу нотавон шудан; дар коре ноилоҷ мондан.

Бар бистари ҳалокам бемору зор монда,
Қорам зи даст рафта, дастам зи кор монда. *Ҳилолӣ*

**кор аз пеш бурдан** кореро пеш бурдан.

Дар ҳаҷри ту чандон ки буридем зи гирья,
Ҷуз ашк надидем, ки коре барад аз пеш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**аз кор гузаштани кор** тамоман аз даст рафтани кор, намондани ҷорае барои ислоҳи пешомад ё воқеае; **аз кор рафтан (ё мондан)** а) аз ҳаракат бозистодан; *аз фаъолият мондан.*

Чаро дастат чунин аз кор монда?
Чаро пои ту аз рафтор монда? *Ҳилолӣ*

Дидаи Яъқуби Канъон дар фироқ аз кор рафт,
Эй сабо, гарде зи роҳи ин биёбон барнахост. *Махфӣ*

б) *беҳол шудан,* беҳуш шудан.

Матбахӣ чун шунид ин гуфтор,
Шуд халидаравону рафт аз кор. *Саноӣ*

**аз кор хестани кор** аз кор фоида ва натиҷае ҳосил шудан.

Нишон дорӣ, ки гул аз хор хезад,
Бикун коре, ки кор аз кор хезад. *Носири Хисрав*

**ба кор бурдан** кор фармудан, ба амал овардан.

Сулаймонхоҷа... аксару ағлаб ба охунд истеҳзо ва сухрият ба кор бурдӣ ва беодобию беҳурматиҳо кардӣ. *Садри Зиё*

**ба кор овардан** ба ҳаракат овардан, ба фаъолият даровардан; **ба кор омадан** даркор будан, лозим шудан.

Моҳ аз он ҷоҳи хеш бифзояд,
Хидмататро магар ба кор ояд. *Саноӣ*

Эй забардасти зердастозор,
Гарм то кай бимонад ин бозор?
Ба чӣ кор оядат ҷаҳондорӣ?
Мурданат беҳ, ки мардумозорӣ. *Саъдӣ*

**ба кор шудан** (*ё* **рафтан**) мавриди истифода шудан, истифода бурда шудан; даркор шудан; **ба худо афтодани кор** тамоман ноумед шудан; **ба ҷон расидани кор** бисьёр ба дил задани коре, безор шудан аз коре, тоқат намондан.

Ту надонӣ, ки маро корд гузаштаст зи гӯшт,
Ту надонӣ, ки маро кор расидаст ба ҷон. *Фаррухӣ*

**(ба) рӯи кор овардан** ба сари кор овардан; мансаб додан.

Турфа соҳибдавлатон оварда даврон рӯи кор,
Суфра во нокарда кафш аз пои меҳмон бурдаанд.
*Сайидо*

**бар сари кор будан** дар миён будан, мавҷуд будан; дахолат доштан.

Даст дар кори офият нашавад,
Ҳар куҷо ишқ бар сари кор аст. *Анварӣ*

**кор андарун дорад, на пӯст** *зарб.* кор шамшер мекунад, на ғилоф.

На ҳар кӣ ба сурат некӯст, сирати зебо дар ӯст,
кор андарун дорад, на пӯст. *Саъдӣ*

**кори бӯзина наҷҷорӣ нест** *зарб.* ҳар кор коршиносеро *талаб* мекунад; **коре, ки чашм мекунад, абрӯ намекунад** *зарб.* ҳар кас ҳар корро карда наметавонад.

**КОРАФЗО(Й)** (کارافزای) он кӣ боиси зиёд шудани кори дигарон мешавад, зиёдаткунандаи кор.

Чун бувад давлати ту рӯзафзун,
Чӣ зиён аз ҳасуди корафзой. *Анварӣ*

Гуфт модар: То ҷаҳон будаст, з-ин
Қорафзоён буданд андар замин. *Румӣ*

**ҚОРАФТОДА** کارافتاده 1. мӯҳтоҷ, эҳтиёҷманд, ниёзманд; дучори дарду ғам.

Чун туро мебинам аз озодагон,
Қай шиносӣ дарди корафтодагон. *Аттор*

Гуфтамаш: Ин уқда бардорем мо аз роҳи ту!
Гуфт: Қорафтодаро ёрӣ ҳам аз ёрон расад. *Восифӣ*

2. корозмуда, таҷрибадор, пурдида.

Арза кардам ду ҷаҳон бар дили корафтода,
Ба ҷуз аз ишқи ту боқӣ ҳама фонӣ донист. *Ҳофиз*

**ҚОРБАНД** کاربند ба амал оваранда, ба амал татбиқкунанда.

Қорбанду мусаххару мунқод
Амру наҳйи туро қазову қадар. *Анварӣ*

**корбанд шудан** а) ба ҷо овардан, иҷро кардан; б) итоат кардан.

Суханҳои Саъдӣ мисол асту панд,
Ба кор оядат, гар шавӣ корбанд. *Саъдӣ*

**ҚОРБАНДӢ** کاربندی ба амал татбиқ намудан, ба амал овардан, амал.

... Ва мабодо, ки дили ту аз корбандии ин китоб бозмонад. *«Қобуснома»*

**ҚОРВАРЗ** کارورز коркун, коргар.

Яке корварзу дигар гурздор,
Сазовори ҳар кас падид аст кор. *Фирдавсӣ*

**ҚОРВОН** کاروان қатори уштур ва чорпоёни боркаш, ки савдогарон ва мусофирон дар сафар молу чизи худро бор мекарданд, қофила.

Чу он кӯдаки хурд пурмоя гашт,
Бар он кӯҳ-бар корвонҳо гузашт. *Фирдавсӣ*

Лаби шаккарнисору зулфи мушкафшони ӯ бинад,
Наёрад корвон дигар шакар аз Мисру мушк аз Чин. *Шоҳин*

**корвон задан** ба корвон ҳуҷум овардан ва ғорат кардан.

Қорвоне дар замини Юнон бизаданд ва неъмати беқиёс бибурданд. *Саъдӣ*

◇ **корвоне зада шуд, кори гурӯҳе сара шуд** *зарб.* дар мавриде гуфта мешавад, ки ба зарари тарафе фоидаи тарафи дигар ҳосил мешавад.

Ҳар чӣ пурсиданд, ӯро ҳама ин буд ҷавоб:
Қорвоне зада шуд, кори гурӯҳе сара шуд. *Лабибӣ*

**ҚОРВОНГОҲ||ҚОРВОНГАҲ** کاروان گاه || کاروان گه истгоҳи корвон, ҷои исти корвон.

Биронданд то субҳ чун боди сахт,
Бар он корвонгаҳ кашиданд рахт. *Хоҷу*

Қорвонгоҳи ҳаводис ҷои хоби амн нест,
Дар раҳи сели хатар макшо миёни хешро. *Соиб*

**ҚОРВОНКАШ** کاروان کش корвонсолор; **ситораи корвонкаш** ситораи қутб.

**ҚОРВОНСАРО(Й)** کاروانسرا(ی) сарои калон дар шаҳрҳо ё дар сари роҳ барои тавaққуфи корвон ва аҳли он; ◇ **ин корвонсаро(й)** *киноя аз* дунё, ҷаҳон.

Дил, эй рафиқ, бар ин корвонсарой мабанд,
Қи хона сохтан оини корвонӣ нест. *Соиб*

**ҚОРВОНХОНА** کاروانخانه *ниг.* **корвонсаро(й).**

Яке корвонхонае буд сарой,
Набуд коларо бар замин низ ҷой. *Фирдавсӣ*

**ҚОРВОНӢ** کاروانی аҳли корвон.

Хӯрад корвонӣ ғами бори хеш,
Насӯзад дилаш бар хари пуштреш. *Саъдӣ*

**ҚОРГАР** کارگر 1. коркунанда, меҳнаткаш, ранҷбар, иҷрокунандаи кори дастӣ.

Ба гозургаҳе, к-андар ӯ буд санг,
Сари ҷӯйро коргар карда танг. *Фирдавсӣ*

Панҷаи коргар шуд оҳансанҷ,
Бар бино кор кард соле панҷ. *Низомӣ*

Қасе нагуфт чу Дарвеш қиссаи Фарҳод,
Чаро ки коргар аз коргар хабар дорад.
*Дарвеши Деҳакӣ*

2. *маҷ.* таъсирнок, таъсирбахш, муассир.

Ҷуз нола макун кори дигар, Ҷомӣ, аз ин пас,
Бошад, ки зи сад нола яке коргар ояд. *Ҷомӣ*

Агар дил зи оҳан бувад в-аз ҳаҷар,
Фусуни дурангон бувад коргар. *Шодӣ*

**коргар афтодан** таъсир бахшидан, асар кардан.

Чандин қасида ва рубой гуфта, ба васоил ба арзи султон расонид, коргар наафтод. *«Хизонаи омира»*

**ҚОРГОҲ||ҚОРГАҲ** کارگاه || کارگه 1. ҷои кор, устохона.

Гуфтанд дар ин шаҳр чаҳор сад коргоҳ будааст, ки зелу бофтандӣ. *Носири Хисрав*

Он барги разон бин, ки бар он шохи разон аст,
Гӯӣ, ки яке коргаҳи рангразон аст. *Манучеҳрӣ*

2. дӯкон, дастгоҳи бофандагӣ.

Деборо тамом кард ва аз коргаҳ фурӯ гирифт. *Авфӣ*

◇ **коргаҳи сипеҳри даввор** дунё.

Дар коргаҳи сипеҳри даввор
Беҳтар набувад зи ошиқӣ кор. *Ҷомӣ*

**коргоҳи ҳастӣ** дунё.

Ошиқ шав, ар на рӯзе кори ҷаҳон сар ояд,
Нохонда нақши мақсуд аз коргоҳи ҳастӣ. *Ҳофиз*

**ҚОРГУЗОР** کارگذار || کارگزار омили кор, иҷрокунандаи кор.

Гарчи малик беҳ бувад пурхирад,
Бад бувад аз коргузорони бад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚОРГУЗОРӢ** کارگذاری||کارگزاری ӯҳдабарой.

Осори... коргузорӣ ба зуҳур мерасонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОРД** کارد теғи дастадор барои буридани чизҳо; ◇ **аз гӯшт гузаштани корд** *ниг.* **ба устухон расидани корд.**

Ту надонӣ, ки маро корд гузаштаст зи гӯшт
Ту надонӣ, ки маро кор расидаст ба ҷон. *Фаррухӣ*

**ба устухон расидани корд** намондани сабру тоқат, ба ҳадди тоқатнопазир расидани коре.

Ба Ҳотам, ар ба ҷаҳон ояд, илтиҷо накунам,
Ба устухон расад ар кордам, ба дасти ниёз.
*Ибни Ямин*

Қори исфаҳониён ба ҷон ва корди эшон ба устухон расида. *«Равзат-ус-сафо»*

**кордаш бизанӣ, хунаш дарнамеояд** *зарб.* аз шиддати хашм тамоман аз худ бехабар аст.

**КОРДИДА** کاردیده корозмуда, кордон, пуртаҷриба; ҷаҳондида.

Биёрем гурдон ҳазорон ҳазор,
Ҳама кордида, ҳама номдор. *Дақиқӣ*

Шуд ҷавоне зи соликони тариқ
Бо яке пири кордида рафиқ. *Ҷомӣ*

**КОРДОН** کاردان ботаҷриба, пуртаҷриба; корогоҳ.

Баровард сар марди бисьёрдон,
Чунин гуфт бо хисрави кордон... *Саъдӣ*

◇ **кордонони фалак** ҳафт сайёра: Қамар, Уторид, Зӯҳра, Шамс, Миррих, Муштарӣ, Зуҳал.

**КОРДОНӢ** کاردانی ботаҷрибагӣ, корозмудагӣ, корогоҳӣ.

Ишқ омаду ақл рахт барбаст,
Ин ҳам зи камоли кордонист. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КОРДОР** کاردار корпардоз, иҷрокунандаи корҳо; амалдор, мансабдор.

Шумо, ки кордоронед, бар раият дод кунед.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ҳазрати эшон... ба ҳеҷ коре муқайяд намегаштанд,... корҳо билкул муаттал мемонд, кордорон ва талабагон музтару ҳайрон мешуданд.
*Садри Зиё*

**КОРЕЗ** کاریز чоҳҳое, ки аз зери замин ба якдигар пайваст буда, рафта-рафта оби онҳо ба рӯи замин мебарояд ва барои обьёрӣ истифода мешавад.

Аз умури ғариба, ки дар Туркистон мушоҳида кардем, он буд, ки Амири Араб дар як фарсангии Сайрон ду корез ҷорӣ карда буданд. *Восифӣ*

Ҳавзҳо ва корезҳо пур аст. *Аҳмади Дониш*

**КОРЕҲ** *а.* کاره касе, ки аз чизе нафрат ва кароҳат дорад.

[Шер гуфт:] Ман кореҳ шудам сӯҳбати Шатрабаро. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сиёвуш аз ин маънӣ кореҳ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**КОРЗОР** کارزار ҷанг, муҳориба.

Алӣ дар сафи пеш буд ва корзор мекард.
*«Таърихи Табарӣ»*

Рӯзи ҳарб дар мавқифи корзор ҳозир омада буд.
*Авфӣ*

**корзор шикастан** *кинояаз* зафар ёфтан.

Ҳамегуфт Баҳман ба Исфандиёр,
Ки гар нашканӣ, бишканӣ корзор. *Низомӣ*

**КОРЗОРӢ** کارزاری ҷангӣ, ҷанговар.

Яке номвар фаррух Исфандиёр
Шаҳи корзорӣ набардасавор. *Фирдавсӣ*

Аз эшон хонд баъзеро ба ёрӣ,
Зи баъзе хост марди корзорӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**КОРИГАР** کاریگر *ниг.* **коргар.**

Зи ҳар сӯ бирафтанд коригарон,
Шуданд анҷуман чун сипоҳе гарон. (1) *Фирдавсӣ*

Ҷаҳондор бар тахти зар бор дод,
Ба коригарон ганҷи бисьёр дод. (1) *Хисрави Деҳлавӣ*

**КОРИДАН** کاریدن *ниг.* **коштан.**

Нигар, то чӣ корӣ, ҳамон бидравӣ,
Сухан ҳар чӣ гӯӣ, ҳамон бишнавӣ. *Фирдавсӣ*

Макор «агар», ки зи кишта «дареғ» медаравӣ,
Дареғ медаравад ҳар касе, ки корад «агар».
*Масъуди Саъд*

**КОРИСТОН** کارستان **1.** вазъияти кор.

Ҳазораспро аз он хашм омад ва нома кард ба Гуштосп дар ҷавоби ӯ, ва андар ӯ пайғомҳо дод сахттар аз он ки ӯ навишта буд ва он гоҳ користони эшон ба ҷое расид, ки ҳар ду лашкар бикашиданд.
*«Таърихи Табарӣ»*

Хами зулфи ту доми куфру дин аст,
Зи користони ӯ як шамма ин аст. *Ҳофиз*

**2.** ҷои кор, коргоҳ.

**КОРКАРД** کارکرد *ъмал*, кор; кирдор.

Ба Меҳроб гуфт: Эй ҳушевор мард,
Писандидаӣ дар ҳама коркард. *Фирдавсӣ*

**КОРМАНД** کارمند хидматгор; коркун.

**КОРНОДИДА** کارنادیده бетаҷриба.

Бад-ӯ гуфт, к-эй корнодида мард,
Шаҳаншоҳ кай бо ту ҷӯяд набард?! *Фирдавсӣ*

Исмоил ҷавоне корнодида буд ва ба сухани муфсидон ғарра шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**КОРНОМА** کارنامه **1.** рӯйхати корҳо, варақа ё дафтарчае, ки дар он корҳои ҳар кас навишта мешуд.

Чу гардад огаҳ ҳоҷа зи корномаи ман,
Ба шаҳриёр расонад сабук чакомаи ман.
*Абулмасали Бухороӣ*

**2.** вақоеънома; ҷангнома.

Дар корномаи шуарои он рӯзгор низ мувофиқи ин ривоят дар силки назм даромада...
*«Равзат-ус-сафо»*

Фасонаи куҳану корномаи бадурӯғ
Ба кор н-ояд, рав, дар дурӯғ ранҷ мабар! *Фаррухӣ*

**3.** корнамоӣ, хунарнамоӣ.

Мебуд ба кору бори худ ҷуст
В-аз дил ҳама корнома меҷуст. *Файзӣ*

**КОРОГОҲ||КОРОГАҲ** کارآگاه || کارآگه **1.** он кӣ аз ҳақиқати кор бохабар аст, кордон; доно.

Зи баҳри он, ки зи тақдир огаҳӣ ёбанд,
Зи ҳар диле ба фалак-бар ҳазор корогоҳ. *Анварӣ*

Чу диданд, рафтанд корогаҳон
Ба наздики бедод шоҳи ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

**2.** қосид, пайк; ҷосус.

Чу корогаҳон огаҳӣ ёфтанд,
Давон зӣ Манучеҳр биштофтанд. *Фирдавсӣ*

**КОРОЗМУД(А)** کارآزمود(ه) таҷрибакор, кордон.

Маро роҳ бинмо сӯи биҳрадон,
Бузургону корозмуда радон. *Фирдавсӣ*

Биҷӯем Рахшат, биёрем зуд,
Або пурҳунар марди корозмуд. *Фирдавсӣ*

Зи тадбири пири куҳан бармагард,
Ки корозмуда бувад солхард. *Саъдӣ*

**КОРОМАД** كارآمد ба кор оянда, даркорӣ; истеъдоднок, қобил.

Султон... сардорони озмудакорро бо сад ҳазор савори коромад ... ҳамроҳи хоҳарзодаи худ... гусел фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**КОРОШӮБӢ** كارآشوبى шӯру ғавғо; фитнаангезӣ.

Зи корошӯбии Марьям баросуд,
Рутаб бе устухон шуд, шамъ бе дуд. *Низомӣ*

**КОРСАНҶ** كارسنج мулоҳизакор, санҷидакор, кордон; корогоҳ.

Зи бисьёрии роҳу ганҷи чунон
Сухан ронд бо корсанҷи чун он. *Низомӣ*

**КОРСОЗ** كارساز **1.** анҷомдиҳандаи кор, хизматгузор; мададгор; осонкунандаи мушкилҳо.

Замона корсози хоҷа боду бахт ёри ӯ,
Барояд ҳар муроде, чун замона созгор ояд. *Ломеӣ*

Банда ба нафси хеш ба ҷумлагии муҳиммот қиём наметавонад намуд, ба навкаре чанд корсози бетамаъ мӯҳтоҷ аст. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Бо сӯзи ӯ бисоз, ки ишқ аст корсоз
В-аз дарди ӯ манол, ки дил дарднок беҳ. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* мушкилкушо (яке аз сифатҳои худо).

Манам, ки дида ба дидори дӯст кардам боз,
Чӣ шукр гӯямат, эй корсози бандanaвоз? *Ҳофиз*

**КОРСОЗӢ** كارسازى корбудкунӣ; мададгорӣ, ёрмандӣ.

Зада баъд аз ҷавонии гузарон
Даст дар корсозии дигарон. *Ҷомӣ*

Мебояд, ки рой низ дар мақоми корсозӣ шуда бо мусулмонон бисозад ва ҷамеи бандиёнро растагорӣ бахшад. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚОРСОН I** كارسان *шакли дигари* **қористон.**

Чу Гуштосп омад бад-он шорсон
Ҳамеҷуст ҷое дар он қорсон. (2) *Фирдавсӣ*

**ҚОРСОН II** كارسان зарфи калони табақмонанди чӯбӣ, ки дар он хамир кунанд.

**ҚОРФАРМО** كارفرما соҳиби кор; сардор, фармондеҳ.

Қорфармои маро пояи ман маълум аст,
Лоҷарам кори ман аз банди тақозо растаст. *Анварӣ*

◇ **қорфармои қадар** *д.* худо.

Бирав, эй зоҳиду бар дурдкашон нукта магир,
Қорфармои қадар мекунад ин, ман чӣ кунам? *Ҳофиз*

**ҚОРХОНА** كارخانه коргоҳ, устохона; ◇ **ин қорхона** *киноя аз* олам, дунъё.

На ман сабӯкаши ин дайри риндсӯзаму бас,
Басо саро, ки дар ин қорхона сангу сабӯст. *Ҳофиз*

**қорхонаи фалак** а) дунъё; олам; б) осмон.

**ҚОРӢ** كارى **1.** ба кор оянда, даркорӣ; **2.** таъсирнок, пуртаъсир, муассир.

Мегуфт сурудҳои қорӣ,
Мехонд чу ошиқон ба зорӣ. *Низомӣ*

◇ **марди қорӣ** марди ҷангӣ, ҷанговар.

Чиҳил — панҷаҳ ҳазораш марди қорӣ
Гузин кард аз ялони қорзорӣ. *Низомӣ*

**ҚОРҶӮ(Й)** كارجو(ى) размҷӯй, ҷангҷуй.

Або ҳар ҳазоре яке қорҷӯй
Бирафтӣ, нигаҳ доштӣ кори ӯй. *Фирдавсӣ*

**ҚОС I** ‖**ҚОСА** كاس ‖ كاسه **1.** зарфи сафолин, чинӣ ё чӯбин, ки аз пиёла калонтар аст; ҷом.

Ва маро аз сари қоса ва навола манъ фармой.
*Аҳмади Дониш*

Мижа чун қоси чинӣ нам гирифта,
Миён чун мӯи зангӣ хам гирифта. *Низомӣ*

**2.** табл, нағораи калон.

Кӯси рӯин баланд кард овоз,
Захма бар қоса рехт қосанавоз. *Низомӣ*

◇ **қосаи гардон** *киноя аз* осмон; **қосаи гардун** *киноя аз* офтоб; **қосаи мино** *киноя аз* осмон; **қосаи мураввақ** ҷоми шароби соф.

Гуфт, ки ӯ муддатҳо бар аспони ахтаи мо нишаста ва ҷомаҳои мулаввани мо пӯшида ва қосаҳои мураввақ аз дасти мо нӯшида. *«Равзат-ус-сафо»*

**қосаи оташин** *киноя аз* офтоб; **қосаи сар** устухони сар, қосахонаи сар.

Агар ман тавонистаме, қосаи сари ӯро обхӯрди дадони саҳро сохтаме. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**қосаи симина** *киноя аз* ситора.

Ин ҳама қосаи симина бар ин хони фалак
Баҳри он аст, ки ногоҳ салое бирасад.
*Шамси Табрезӣ*

**қосаи танбӯр** қисми қосашакли дарунхолии танбӯр; **қосаву кӯза** асбобу анҷоми хона, бисоти хона.

Қосаву кӯзаи афлок шикастан дорад,
Чанд беҳуда дили аҳли ҳунарро шиканад? *Соиб*

**қоса** *пеши касе* **банд кардан** *киноя аз* тамаллуқ кардан, хушомадгӯӣ кардан; **қоса гардонидан** *киноя аз* гадоӣ кардан; **қосаи** *чизе* **хӯрдан** он чиро, ки дар қоса ҳаст, тамом хӯрдан.

Қосаи май хӯр, ки хоҳад қосаи сар хок хӯрд,
Буд нақши қосаи зар ин сухан Ковусро. *Ҷомӣ*

**қоса ба Чин бурдан** чизеро ба ҷое бурдан, ки дар он ҷо фаровон аст.

Кӣ мебарад ба Ироқ ин бизоати музҷот,
Чунон ки зира ба Кирмон баранду қоса ба Чин?
*Саъдӣ*

**якдигарро қоса гирифтан** ба ҳамдигар ҷоми шароб додан.

Бароқ дасти Қипчоқ гирифта, ӯро ба болои тахт баровард ва якдигарро қоса гирифтанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**қосаи ҳамсоя дорад пойҳо** *зарб.* агар аз қасе чизе гирифта шуд, бояд ба вай ҳам чизе дода шавад.

Нони мардон мешавад бар мард вом,
Қосаи ҳамсоя дорад пойҳо. *«Калила ва Димна»*

**ҚОС II** كاس хук.

Агар боз харранд гуфт аз ҳарос,
Ба ҳар номдоре яке мода қос. *Фирдавсӣ*

**ҚОСА** كاسه *ниг.* **қос I.**

**ҚОСАГАР** كاسه گر **1.** қасе, ки қосаву табақ месозад; кулол.

Саҳроиён зи қосаи чӯбини ту ба танг,
Искотиёну қосагарон аз ту дар фиғон. *Сайидо*

2. нағорачӣ, таблзан; навозанда.

Қоси маю қавли косагар хоҳ
Чун кӯс ба гаҳ фиғон баровард. *Хоқонӣ*

3. *мус.* номи яке аз оҳангҳои қадимӣ.

Рӯдсозон ҳама дар косаи сарҳо ба симоъ,
Шарбати ҷон зи раҳи «Қосагар» омехтаанд. *Хоқонӣ*

**КОСАГАРДОН** کاسه گردان 1. гадой, соил.

Дар тариқи Қаъбаи ҷон чархи зарринкосаро
Аз паи дарьюза ҷои косагардон дидаанд. *Хоқонӣ*

2. соқӣ.

**КОСАЛЕС** کاسه‌لیس 1. пурхӯр, харис, шикампараст; 2. *маҷ.* хушомадгӯй, лаганбардор; пастҳиммат.

Тифлону ақрабои ту, эй дузди косалес,
Омӯхтанд дарбадариро зи модарон. *Сайидо*
Хешро фарбеҳ намесозам зи хони дигарон,
Чун маҳи нав косалеси меҳри тобон нестам. *Соиб*

**КОСАНАВОЗ** کاسه‌نواز таблзан, нақорачӣ.

Қӯси рӯин баланд кард овоз,
Захма бар коса рехт косанавоз. *Низомӣ*

**КОСАПУШТ** کاسه‌پشت сангпушт.

Ба ранги коса пушти кӯҳу саҳро
Даруни косаи пушташ сару по. *Мулҳам*

**ҚОСИБ** *а.* کاسب 1. касбкунанда, ҳосилкунанда; 2. пешавар, ҳунарманд.

Шоҳ бо он, ки тахт дораду тоҷ,
Ба зари косибон бувад мӯҳтоҷ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар қадимулайём дарвеше косиб буд ба маунати аёл дармонда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОСИД** *а.* کاسد бехаридор, беривоҷ, беравнақ (дар бораи бозор ва молу матоъ).

Муқаррар гардад эшонро, ки бозори эшон косид хоҳад гардид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Яке дебост рӯи ӯ, ки пеши ӯ шавад косид
Ҳар он дебо, ки аз Бағдоду Руму Қошғар хезад. *Муиззӣ*
Ваҳ чӣ накди косидем имрӯз дар дӯкони даҳр,
Ҷинси моро ҳеҷ гоҳе гармии бозор нест. *Туғрал*

**ҚОСМӮЙ** کاسموی мӯи хук; мӯи хуки нар.

Чу космӯй гиёҳони ӯ бараҳна зи барг,
Чу шохи бед дарахтони ӯ тиҳӣ аз бор. *Фаррухӣ*

**ҚОСНӢ** کاسنی гиёҳи худрӯи талхе, ки дар тиб ба кор меравад, цикорий.

Бехи коснии тарро дар об хисонда ду шаб нигоҳ доранд ва субҳ ношто биёшоманд. *«Илми симиё»*

Хурда дар гуфтаи Туғрал кам гир,
Қоснӣ ҳам гуле аз гулзор аст. *Туғрал*

**ҚОСОНА** کاسانه паррандаи сабзранги ба сурхӣ моил, ки дар пурхӯрию пуршаҳватӣ машҳур аст ва онро сабзак ё коскина низ меноманд.

То кай аз баҳри қуту шаҳвати нафс
Ҳамчу косона менаёсӣ. *Амъақ*

**ҚОСОТ** *а.* کاسات *ҷ.* **коса.**

Муқосоти ранҷу тааб кардан аст
Иелат, на косоти май хӯрдан аст.*

Баъд аз таҷаррӯи косоти сумуми азлу мусодара боз ба шавқу талаб руҷӯъ мекунанд. *Аҳмади Дониш*

**кост** کاست *асоси замони гузаштаи* **костан.**

**КОСТ** کاست камӣ.

Гар шоху барги ҳар як аз он муҷтамеъ шавад,
Як мушт ҳосил ояд аз он бе фузуну кост. *Восифӣ*

**КОСТАН** کاستن 1. кам кардан.

Ба дорую дармон ҷаҳон гашт рост,
Ки беморию марг касро накост. *Фирдавсӣ*
Ба кишвар тавон лашкар оростан,
Зи лашкар тавон хасмро костан. *Ҳотифӣ*

2. кам шудан.

Нонам афзуду обрӯям кост,
Бенавоӣ беҳ аз мазаллати хост. *Саъдӣ*
Чун маҳ ба даври чарх ҳар он кас камол ёфт,
Ҷуз костан аз ӯ натавон чун ҳилол ёфт. *Шоҳин*

3. *маҷ.* лоғар шудан, коҳидан.

Хисрав аз костан чу най шуда хушк,
Бӯсае деҳ, ки найшакар гардад. *Хисрави Деҳлавӣ*
Ин гуфту ҷабин ба хок молид
Гаҳ кост зи ғусса, гоҳ нолид. *Шоҳин*

**КОСТӢ** کاستی камӣ, камбудӣ; нуқсон.

Чу шуд кори гетӣ бад-ин ростӣ,
Падид омад аз тозиён костӣ. *Фирдавсӣ*
Ба гетӣ кимиё ҷуз ростӣ нест,
Ки иззи ростиро костӣ нест. *Фахриддини Гургонӣ*

**КОТИБ** *а.* کاتب касе, ки китобат мекунад, китобаткунанда, нависанда; дабир, мирзо; муншӣ.

Гӯ, макун дарди дили ман, котиб, андар нома дарҷ,
Тоқати ин бор набвад ҳомили мактубро. *Ҷомӣ*

**КОТУЗӢ** کاتوزی обид, зоҳид, намояндаи табақаи аввал аз чор табақаи аҳолӣ, ки ба ривояти Фирдавсӣ, гӯё Ҷамшед мардумро тақсим карда ва ба гурӯҳи якӯм ибодат карданро фармуда буд.

Гурӯҳе, ки котузиён хониаш,
Ба расми парастандагон дониаш,
Ҷудо кардашон аз миёни гурӯҳ,
Парастандаро ҷойгаҳ кард кӯҳ. *Фирдавсӣ*

**КОТУРА** کاتوره 1. ошуфтагӣ; ҳайронӣ, саргаштагӣ.

Ҳеҷ роҳат менабинам дар суруду рӯди ту,
Ҷуз ки аз фарьёду захма-т халқро котура хост. *Рӯдакӣ*

2. саргашта, ҳайрон; ошуфта.

Он булбули котура барҷаста зи матмура
Чун дастаи танбӯра гирад шаҷар аз чангал. *Манучеҳрӣ*

Дӯсташ оқил асту побарҷо,
Душманаш аблаҳ асту котура.*

**КОФ** I *а.* کاف номи ҳарфи бисту панҷуми алифбои арабии тоҷикии ک, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 20 баробар аст; ◊ **кофи форсӣ** номи ҳарфи گ дар алифбои арабии тоҷикӣ; *муқ.* **гоф I;** **кофу лом** *киноя аз* лофу газоф, сухани беҳуда; дурӯғ, фиреб; **кофу нун** а) *д.*

ишора ба калимаи арабии кун [كُن] дар ҷумлаи «кун фа кона», яъне худо гуфт: «шав» ва «шуд», яъне олам ба вуҷуд омад; б) *киноя аз* рӯзи азал, аввали офариниш.

Чу бахташ нагун буд дар кофу нун,
Накард он чӣ неконш гуфтанд: Кун! *Саъдӣ*

**ҚОФ** II كاف шикоф, сӯрох, таркиш; рахна.

Шайх Абӯисҳоқ к-аз теғаш фитад
Рӯзи ҳайҷо дар ҳисори Қоф коф... *Шамси Фахрӣ*

**ҚОФА** كافه *ниг.* **коффа.**

**ҚОФАР** كافر *аслаш* **кофир.**

**ҚОФИДАН** كافيدن шикофтан, кофта шикоф кардан; кандан, ковидан.

**ҚОФИЛ** كافل *ниг.* **кафил.**

**ҚОФИР** *а.* كافر 1. *д.* касе, ки дини исломро инкор мекунад; худоношинос, бедин; 2. худонотарс; бераҳм, сахтдил (сифати маъшуқа).

Ман, ки ҷо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гӯш кардан кай тавонам қавми некандешро? *Ҷомӣ*
Хубони замона кофирандо,
Дилро ба карашма мебарандо! *Савдо*

◇ **кофири зиммӣ** *д.* касе, ки исломро қабул накарда бошад ҳам, ҷизья дода, ба таҳти ҳимояи ислом даромадааст; **кофири ишқ** касе, ки дар ишқ бевафову дилсахт аст.

Ошиқеро, ки чунин бодаи шабгир диҳанд,
Қофири ишқ бувад, гар нашавад бодапараст.
*Ҳофиз*

**кофири китобӣ** *д.* пайравони дини яҳудӣ ва исавӣ, ки гӯё аҳкоми динашон аз рӯи китоби осмонӣ буда, вале пас аз ҷорӣ шудани дини ислом ҳукми онҳо соқит шудааст; **кофири ҳарбӣ** *д.* худоношиносе, ки бо вай ҷанг кардан воҷиб аст.

Нигоҳи ошно дар чашми ӯ бегона мегардад,
Мусулмон кофири ҳарбӣ дар ин бутхона мегардад.
*Соиб*

**ҚОФИРДИЛ** كافردل бевафо; сахтдил, бераҳм.

Хуни мо хӯранд ин кофирдилон,
Эй мусулмонон, чӣ дармон, алғиёс! *Ҳофиз*

**ҚОФИРКЕШ** كافركيش *ниг.* **кофир.**

Ҳар кӣ дам дар ошиқӣ аз ному нанге мезанад,
Ҳар нафас бо нафси кофиркеш ҷанге мезанад. (2)
*Махфӣ*

**ҚОФИРНЕЪМАТ** كافرنعمت носипос, ношукр; кӯрнамак.

Фармуд... аз ақиби ӯ бираванд ва сазову ҷазои он кофирнеъматро дар канораш ниҳанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОФИРНИҲОД** كافرنهاد кофиртабиат, кофиртабъ, кофир.

Чу чашми шоҳидон пайваста масте,
Муғе, кофирниҳоде, бутпарасте. *Убайди Зоконӣ*

**ҚОФТАН** كافتن 1. шикофтан, кафидан, кафида шудан.

Ҷаҳон з-оташи теғҳо тофта,
Дили кӯҳ зи бонги ялон кофта. *Асадӣ*

2. кандан.
Шунидам, ки рӯзе замине бикофт,
Изоми занахдони пӯсида ёфт. *Саъдӣ*

3. ҷустуҷӯ кардан, кофтуков кардан.
...Ки ёре чунин баҳри ту кофтам,
Ба охир пазируфтаму ёфтам. *Савдо*

**ҚОФУР** كافور 1. моддаи хушбӯи сафедтоби тақрибан беранг, ки дар тиб кор фармуда мешавад, камфара.

Ва дигар чанд хизона ёфтанд: хумҳои атр аз мушк ва кофур ва анбар ва бухур. *«Таърихи Табарӣ»*

Нест ғайр аз шоми навмедӣ ба арзи муддао,
Дар нафас кофур гӯё чун саҳар дорем мо. *Туғрал*

**кофури ҷавдона** кофуре, ки аз дарахт ҳосил мешавад; 2. *маҷ.* сафед, сафедранг; сафедӣ.

Ҳаме гарди кофур гирад сарам,
Чунин дод хуршеду моҳ афсарам. *Фирдавсӣ*

3. *д.* номи чашмаи афсонавӣ дар биҳишт.

Мо масти шароби ноби ишқем,
На ташнаи Салсабилу Кофур. *Саъдӣ*

4. номи яке аз амирони золим дар «Шоҳнома», ки Рустами Достон ӯро куштааст.

Мар-ин шоҳро ном Кофур буд,
Ки вайро бар он шаҳр маншур буд. *Фирдавсӣ*

◇ **кофури сод(д)а** *киноя аз* рӯз.

Оҳуи оташинӣ дар барра чун барояд,
Кофури сода гардад бо мушки тар баробар. *Анварӣ*

**кофур густурдан** (*ё* **боридан**) *киноя аз* барф боридан.

Бигустурд кофур бар ҷои мушк,
Гули арғувон шуд ба полиз хушк. *Фирдавсӣ*

**кофур хӯрдан** кам шудани қувваи мардӣ; **бӯи кофур шамидан** *киноя аз* наздик шудани марги худро ҳис кардан.

Пир гардидию кишти амалат зард нашуд,
Бӯи кофур шамидию дилат сард нашуд. *Соиб*

**мушк ба кофур (андар) омехтан** ба сафедшавӣ сар кардан, мошу биринҷ шудани мӯй.

Замона зардгул бар рӯи ман рехт
Ҳамон мушкам ба кофур андаромехт.
*Фахриддини Гургонӣ*

Зи қатрони шабу кофури рӯзам ҳосил ин омад,
К-аз онам дида кофур асту з-инам хона қатронӣ.
*Хоқонӣ*

**кофур нахезад зи дарахтони сапедор** *зарб.* аз бадкирдор умеди некӣ нест.

Аз мардуми бад-асл наёяд ҳунари нек,
Кофур нахезад зи дарахтони сапедор. *Манучеҳрӣ*

**ҚОФУРБОР** كافوربار *киноя аз* ҳар чизи бисёр сафед ва хушбӯй; ◇ **абри кофурбор** абри барфовар.

**ҚОФФА||ҚОФА** *а.* كافه ҳама, ҳамагӣ, умум; маҷмӯъ.

Воҷиб аст бар коффаи хадам..., ки тааммул намоянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОФӢ** كافى 1. басанда, ба қадри кифоя, қонеъкунанда; **кофӣ ва шофӣ** кифоякунанда, кофӣ ва басанда, қаноатбахш; 2. *маҷ.* қобилиятнок; комил, доно.

Аз ту кофитар набинад ҳеҷ кас дар ҳеҷ фан
В-аз ту оқилтар наёяд ҳеҷ кас дар ҳеҷ боб. *Муиззӣ*

Нишони хирадманди кофӣ он аст, ки ба чунин корҳо тан дарнадиҳад. *Саъдӣ*

**ҚОХ** كاخ 1. сарой, қаср, кӯшк; иморат.

Пай афгандам аз назм кохи баланд,
Ки аз боду борон наёбад газанд. *Фирдавсӣ*

Ва баъд аз вай Суккон бинни Тағшода... андар кохи Фарахшӣ кушта шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** *маҷ.* дунъё.

Аз он сард омад ин кохи диловез,
Ки то ҷо гарм кардӣ, гӯядат: Хез! *Низомӣ*

**(ин) кохи амонӣ** *киноя аз* дуньё.

Эй дар ин кохи амонӣ ба ғаму шодӣ чанд,
Бандаи нафси худӣ, даъвии озодӣ чанд? *Ҷомӣ*

**кохи Муштарӣ** а) *киноя аз* бурҷи Қавс ва бурҷи Ҳут; б) осмони шашум; **кохи обнӯсӣ** *киноя аз* осмони тира.

Эй карда зи кохи обнӯсӣ
Дар ҳаҷлаи оҷ нав-арӯсӣ. *Шоҳин*

**КОЧ** I ||**КОҶ** I کاج || کاچ кош, кошки.

Фитод дар дили Ҳофиз ҳавои чун ту шаҳе,
Камина зарраи хоки дари ту будӣ коҷ. *Ҳофиз*

Коҷ, к-он рӯз, ки дар пои ту шуд хори аҷал,
Дасти гетӣ бизадӣ теғи ҳалокам бар сар. *Саъдӣ*

**КОЧ** II ||**КОҶ** II کاج || کاچ бунигарданӣ, задан ба қафои сар; шаппотӣ, торсакӣ.

Мардро гашт гардану сару пушт
Сар ба сар кӯфта ба кочу ба мушт. *Унсурӣ*

Агар ҳастӣ фурӯшад ақли саркаш,
Бизан бар гарданаш он гаҳ дусад коч.
*Шамси Табрезӣ*

**коч хӯрдан** торсакӣ хӯрдан, мушт хӯрдан.

На чархи чарх аз ӯ коч хӯрда дар ҷунбиш,
На кӯҳи кӯҳ аз ӯ кӯс хӯрда дар боло. *Анварӣ*

**КОЧОЛ**||**КОЧОР** کاچال || کاچار асбобу анҷоми хона, коло.

Бихост оташу он кундаро биканду бисӯхт,
На кох монду на тахту на тоҷу на кочол. *Баҳромӣ*

Зуд бурданду озмудандаш,
Ҳама кочолҳо намудандаш. *Унсурӣ*

Дар талаби он чӣ наёяд ба даст
Зеру забар кардаӣ кочори хеш. *Носири Хисрав*

**КОЧУЛ** کاچول ҷунбондани сурин дар вақти рақс ва масхарабозӣ.

Аз он ҷумла панҷоҳ ман бор кард,
Чу раққос кочули бисьёр кард. *Низорӣ*

**КОЧӢ** کاچی атолае, ки аз ҷувории сафед ё орду ширу равғану шакар мепазанд.

Қочӣ натавон пухт аз ин тухм, ки киштем,
Гипо натавон дӯхт аз ин ришта, ки риштем.
*Абӯисҳоқи Атъима*

Он чӣ аз атъима ошӯби қурои шикам аст,
Оши кочист, ки бешубҳа балои шикам аст. *Савдо*

**ҚОШ** کاش *шакли кӯтоҳшудаи* **кошкӣ.**

Қош бинанд худобехабарон ҳусни туро,
То бидонанд, ки моро чӣ худое будаст! *Ҳилолӣ*

**КОША** کاشه яхи тунуки рӯи об.

Гирифт об коша зи сармои сахт,
Чу заррин варақ гашт барги дарахт. *Амъақ*

**КОШИФ** *а.* کاشف кашфкунанда, кушоянда, ошкоркунанда.

З-он ноқиди ҳар гавҳару з-он кошифи асрор,
К-аз рамл ҳамехандад чун барқ ба шабгир...
*Рӯдакӣ*

Қошифи сиррему кори мо ҳамин,
К-ин ниҳонҳоро барорем аз замин. *Румӣ*

**ҚОШКӢ**||**КОШКИ** کاشکی || کاشکه *ҳиссачаи шартӣ ва таъкидӣ* дар мавриди хоҳиш ва орзу кор фармуда мешавад.

Қошкӣ андар ҷаҳон шаб нестӣ,
То маро ҳиҷрони он лаб нестӣ. *Дақиқӣ*

«Агар»-ро бо «магар» тазвиҷ карданд,
Аз ӯ фарзанде омад «кошкӣ» ном.*

**КОШОНА** کاشانه **1.** хонача; хонаи ҳақирона; хона, бошишгоҳ; хонаи зимистонӣ.

Нест акнун вақти саҳрову шикору тохтан,
Мавсими кошонаву осудану май хӯрдан аст.
*Муиззӣ*

Маст меоиву оташ мезанӣ кошонаро,
Аз канори шамъ меорӣ бурун парвонаро. *Сайидо*

**2.** лона, ошьёна.

Аз мизоҷи аҳли олам мардумӣ кам ҷӯй аз он-к
Ҳаргиз аз кошонаи каргас ҳумое барнахост.
*Хоқонӣ*

Ду кабӯтар бо якдигар дар ошьёна дамсоз буданд ва дар кошона ҳамроз. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚОШТАН** کاشتن зироат кардан, коридан, кишт кардан.

Ҳар к-ӯ накошт меҳр, зи хубӣ гуле начид,
Дар раҳгузори бод нигаҳбони лола буд. *Ҳофиз*

Бишнав, ки чӣ ҳол дошт Лайлӣ,
Дар сина чӣ тухм кошт Лайлӣ. *Ҳилолӣ*

**ҚОҒ** I کاغ **1.** кавша; кавша кардан.

Исии ҷони ту гурусна чу зоғ,
Хари ӯ мекунад зи кунҷид коғ. *Саноӣ*

**2.** бонги калзоғ.

Ҷомӣ аз нутқ забон баст, чу кас нашносад
Нуктаи тӯтии шаккаршикан аз коғи калоғ. *Ҷомӣ*

**ҚОҒ** II کاغ оташ.

Дорам аспе, к-аш устухон дар пӯст,
Ҳаст чун дар ҷуволи ҳезум коғ. *Камоли Исмоил*

**ҚОҒАЗ** کاغذ **1.** варақаи тунуку нозуки аз чӯб ва латта сохташудае, ки бар он хат менависанд.

Қоғаз бидариданду қалам бишкастанд
В-аз дасти забони ҳарфгирон растанд. *Саъдӣ*

**коғази нашшоф** коғази хушккунак, обчинак, обчабак; **коғази самарқандӣ** коғази олисифат ки дар Самарқанд месохтаанд.

Чун нависам васфи лаълат, нома гулбандӣ бувад,
Дафтаре бошад, агар коғаз самарқандӣ бувад.
*Мӯҳсини Таъсир*

**2.** нома, хат, мактуб.

Бинвис, дило, ба ёр коғаз!
Бифрист ба он нигор коғаз! *Ҳофиз*

◇ **коғази бод** *ниг.* **коғазбод.**

Чунон шуд ҳаво тар зи файзи саҳоб,
Ки шуд коғази бод киштии об. *Саиди Ашраф*

**коғази шомӣ** *киноя аз* осмон.

Қавси қузаҳ ба коғази шомӣ ба шомгоҳ
Аз ҳафтранг бин, ки чӣ туғро барафганад. *Хоқонӣ*

**КОҒАЗБОД** کاغذباد коғазе, ки бачаҳо ба ресмон баста мепаронанд, бодбарак.

Нагардад то гиреҳ тори нафас дар дил зи хомӯшӣ,
Чу коғазбод ҳар фард аз китоби зиндагӣ бошад.
*Соиб*

**КОҒАЗИН** کاغذین 1. коғазӣ, аз коғаз сохташуда; 2. монанди коғаз нозук ва сафед.

Бар ӯ сад ханда корогоҳи дил зад,
Ки дасти коғазин дар обу гил зад.*

◇ **коғазин ҷома** (*ё* **пераҳан**) ҷомаи коғазӣ, ки мувофиқи расму одат дар замонҳои қадим шикоятгарону додхоҳон пӯшида, ба назди додрас меомаданд.

Коғазин ҷома ба хуноб бишӯям, ки фалак
Раҳнамуним ба пои аламй дод накард. *Ҳофиз*

То ки дасти қадар аз дасти ту бирбуд қалам,
Коғазин пераҳан аз дасти қадар бод бадар. *Хоқонӣ*

**КОҒАК** کاغک шодӣ, хурсандӣ, хуррамӣ.

Дар яке зовия ба ҳол биҷаст
То саҳаргоҳ наъра аз коғак. *«Луғати фурс»*

**КОҒ-КОҒ** کاغ کاغ *ниг.* **коғ** I 2.

Эй гирифта коғ-коғ аз хашми мо ҳамчун калоғ,
Кӯҳу беша ҷой карда чун калоғ аз коғ-коғ.
*Асҷадӣ*

**коҳ** کاه *асоси замони ҳозираи* **коҳидан, костан.**

**КОҲ||КАҲ** کاه || که резаҳои кӯфта ва хушки пояи гандум, ҷав ва ғ.

Қоҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фусурд. *Рӯдакӣ*

Рӯи зарди ману девори фироқат, чӣ кунам?
Ки насиби гили меҳнат тани чун коҳи ман аст.
*Мушфиқӣ*

Фиғон, эй ҷон, ки Хисрав дар фироқат
Чунон афтод, к-оташ дар каҳ афтад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **коҳи порина** (*ё* **кӯҳна**) **бод додан** *киноя аз* суханони гузаштаро ба ёд овардан; бо гузашта фахр кардан; **коҳ дар даҳон гирифтан** *киноя аз* зинҳор хостан, узр хостан; **коҳ пеши саг ва устухон пеши хар ниҳодан** *киноя аз* бемавқеъ кор фармудани чизе.

Олати заргар ба дасти кафшгар
Ҳамчу дона кишт карда рег-дар,
В-олати искоф пеши барзгар
Пеши саг каҳ, устухон дар пеши хар. *Румӣ*

**ба ранги коҳ шудан** (*ё* **гаштан**) *киноя аз* зард шудан; пажмурда ва фусурда шудан.

Замини моҳ бар вай ҷоҳ гашта,
Гули рӯяш ба ранги коҳ гашта.
*Фахриддини Гурғонӣ*

**коҳ агар аз ту нест, коҳдон аз туст** *зарб.* дар мавриде гуфта мешавад, ки касе чизи бегонагонро бепарвоёна сарф кунад ё хӯрокеро муфт дида, аз андоза зиёд хӯрад.

**КОҲГИЛ||КАҲГИЛ** کاهگل || کهگل гили бо коҳ омехта, ки бо он девору бомро андова мекунанд.

Чун ҳмр сар омад, Ҳасан аз айш инон тофт,
Қаҳгил чӣ кунад бом, чу буньёд намондаст.
*Ҳасани Деҳлавӣ*

**КОҲДОН||КАҲДОН** کاهدان || کهدان ҷое, ки коҳ ва дигар хошоки ҳайвонотро нигоҳ медоранд, анбори коҳ, коҳхона.

Харе дар коҳдон афтод ногоҳ,
Нагӯям вой бар хар, вой бар коҳ! *Низомӣ*

Уштур шуниду гуфт, ки гӯсолаи ҳанӯз,
Берун накардаӣ сари худро зи коҳдон. *Сайидо*

Ҳар кӣ дар каҳдон биёбад васли ёр,
Гардад он каҳдон мар-ӯро сабзазор. *Шоҳидӣ*

**КОҲДУД||КАҲДУД** کاهدود || کهدود дуде, ки аз сӯхтани коҳу хошок пайдо мешавад; дуди тунду ғализи нафасгардонанда.

Пирӣ маро ба заргарӣ афганд, эй шигифт,
Бе коҳдуд зардам, ҳамвора сурф-сурф. *Кисоӣ*

**КОҲИДАН** کاهیدن 1. костан; кам шудан; кам кардан; нуқсон пайдо кардан.

Машрабе додиям, ки шарбати он
Ғам бикоҳад, тараб бияфзояд. *Анварӣ*

Чанд коҳад дониши мо, ҷаҳли мо фарбеҳ шавад,
Аз раги гардан камони даъвии мо зеҳ шавад.
*Шавкат*

2. хароб шудан, лоғар шудан.

Қоҳидаам чунон ки зи дил оҳ агар кашам,
Монанди барги коҳ ба боди фано равам. *Мушфиқӣ*

Қоҳидааст баски тани ман зи бори ишқ,
Бар гӯши ҳеҷ кас нарасад як садои мо. *Имло*

3. *маҷ.* азоб додан, азият додан; ҷон коҳидан азоб додан, азият додан.

Хор арчи ҷон бикоҳад, гул узри он бихоҳад,
Саҳл аст талхии май дар ҷанби завқи мастӣ. *Ҳофиз*

**КОҲИЛ** I *а.* کاهل суст; танбал; сустрав.

Чу коҳил шавад мард ҳангоми кор,
Аз он пас наёяд чунон рӯзгор. *Фирдавсӣ*

Чу ояд бахти деҳқонро гаронӣ,
Дилаш коҳил шавад дар ҷуфтронӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **коҳили пои мурӯд** одами танбале, ки тамоми рӯз дар соя мехобад; лаванд.

Гар нагирӣ ҷусту ҷобук себи ширинаш, Қамол,
Пеши аҳли ишқ бошӣ коҳили пои мурӯд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**КОҲИЛ** II *а.* کاهل байни ду шона поёнтар аз ақиби гардан (бештар оид ба ҷорпо).

Кушодам ҳар ду зонубандаш аз пой,
Фурӯҳиштам ҳавидаш то ба коҳил. *Манучеҳрӣ*

**КОҲИЛТАН** کاهل تن фаҳӯл, лаванд, танбал.

**КОҲИЛТАНӢ** کاهل تنی танбалӣ, лавандӣ, сустӣ.

Баски аз коҳилтанӣ фарши раҳи бегонаам,
Ҳосили кори ду олам гарди домони ман аст.
*Мулҳам*

**КОҲИЛӢ** کاهلی сустӣ; танбалӣ; сустрафторӣ.

Ва он шутурон... медонистанд, ки агар коҳилӣ кунанд, аз ташнагӣ бимиранд. *Носири Хисрав*

Ҳилми туро шинохтам, бад-он ҷиҳат коҳилӣ кардам. *Авфӣ*

Ва бар интисоби умури ҳасана қоҳилӣ кунад.
*Аҳмади Дониш*

**КОҲИН** *а.* کاهن 1. марди рӯҳонии мисриён, насрониён ва яҳудиёни қадим; 2. соҳир; ғайбгӯ.

Фиръавн ба хоб дид, ки аз замини Байтулмуқаддас оташе омад, чун бархост, коҳинон ва ҷодувонро гирд кард. *«Таърихи Табарӣ»*

Дар миёншон фитнаю шӯр афганам,
Коҳинон хира шаванд андар фанам. *Румӣ*

**КОҲИШ** کاهش 1. камкунӣ; камшавӣ; камӣ.

Басе зорию лоба карду хоҳиш,
Наёмад дар ситези доя коҳиш.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. *маҷ.* лоғаршавӣ, харобшавӣ.

Мо худ чиву чист хоҳиши мо,
Афзоиши мову коҳиши мо! *Файзӣ*

3. *маҷ.* азоб; азобдиҳӣ.

То битвонӣ, ҳазар кун аз миннат,
К-ин миннати халқ коҳиши ҷон аст. *Анварӣ*

Бе ман, эй бе ту ба ҷон омада ҷонам, чунӣ?
К-аз паи коҳиши ман рӯз ба рӯз афзунӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

4. сарзаниш, таъна; коҳиш дидан сарзаниш шунидан, мавриди маломат ва сарзаниш гардидан.

Дард дар гулӯи ҳамгинон банд мешуд, чизе гуфта наметавонистанд, агар мегуфтанд, коҳиш медиданд. *Садри Зиё*

**КОҲКАШОН||КАҲКАШОН** کاه‌کشان || کهکشان *нуҷ.* ситораҳои зиёди бо чашм ба зӯр дидашавандаи ба ҳам бисёр наздик, ки шабона дар осмон ба назар монанди роҳи сафед менамоянд ва Роҳи Каҳкашон низ номида мешаванд.

Як дона то зи Коҳкашонам шавад насиб,
Дандони заҳр аз даҳани мор мекашам. *Сайидо*

Ба гирди кӯи ту гардам, ки баҳри хидмати ту
Ниҳад зи Коҳкашон осмон ба чашм ангушт.
*Шавкат*

Эмин машав зи шӯъбадаҳояш, ки Каҳкашон
Тӯмори фитна аст, ки гардун кушодааст. *Савдо*

**КОҲРАБО||КАҲРАБО** کاهربا || کهربا самғи зардранги сахт ва сангшудае, ки агар онро ба чарм суда ба коҳ наздик кунанд, коҳро ба худ мекашад.

Зи ҳодисоти ҷаҳон як дамам раҳоӣ нест,
Ки ҳодисоти ҷаҳон каҳрабои коҳи ман аст. *Махфӣ*

Донаи холаш ба сони каҳрабо дил мекашид,
Афъии зулфи каҷи ӯ сахт афсунсоз буд. *Туғрал*

**КОҲРАНГ||КАҲРАНГ** کاهرنگ || کهرنگ ба ранги коҳ, зард.

Рухсораи коҳрангам аз ашк
Дар ҳаҷри ту Роҳи Каҳкашон аст. *Анварӣ*

**КОҲРЕЗ||КАҲРЕЗ** کاهریز || کهریز *ниг.* корез.

Каҳрезҳои он ҷо ҷорӣ шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КОҲӢ** کاهی 1. *мансуб ба коҳ;* 2. *маҷ. ба ранги коҳ,* зард.

Ҳар гаҳ, ки ба хотир гузарад орази моҳат,
Ашкам ба рухи коҳиям чун тифл равон аст. *Имло*

**КОҶ** I کاج *ниг.* коч I.

**КОҶ** II کاج *ниг.* коч II.

**КОҶ** III کاج дарахти сӯзанбарги ҳамешасабз, санавбар.

Аз тафи меҳнат дили бадхоҳи ӯ
Шох-шох омад ба сони шохи коҷ. *Шамси Фахрӣ*

**КОҶ** IV کاج олус, аҳвал.

Ах-аҳе бардоштӣ, эй гиҷи коҷ,
То ки колои бадат ёбад ривоҷ. *Румӣ*

Шоҳо, зи интизори забоне, ки додиам,
Чашмони ростбини дуогӯӣ гашт коҷ. *Қатрон*

**КУ** کو куҷо, дар куҷо, каӣ.

Эй мардумон, бигӯед, ороми ҷони ман ку,
Роҳатфазои ҳар кас, меҳнатрасони ман ку? *Анварӣ*

Баҳористони гулзори ҷамолат оламе дорад,
Саре ку, то бувад холӣ зи савдои таманноят. *Туғрал*

**КУБ** *а.* کوب қадаҳи поядарози бедаста; ҷом, пиёла.

**КУБА** کبه *ниг.* каба.

**КУБАРО** *а.* کبرا *ҷ.* кабир.

Баъд аз зиёфати кубаро ва вузаро аз ҳама вопастар амири ҳарбро тақозо уфтода, ки элчиёни Бухороро бубинад. *Аҳмади Дониш*

**КУББА** کبه *ниг.* каба.

**КУБИТО** کبیتا ширинӣе, ки бо мағзи бодом, писта ва ғ. тайёр мекунанд.

**КУБРО** *а.* کبری *муаннаси* акбар.

Бо ман дар ин мусибати кубро мувофиқанд
Аснофи ваҳшу тайр, ҳам абнои инсу ҷон. *Савдо*

**КУВАР** *а.* کور *ҷ.* кура II || курат.

Ва сабаби ёд кардани кувари Хуросон ва маҷмӯи он андар ин фасл он буд, ки моро ғараз андар ин китоб шаҳри хеш аст. *«Таърихи Систон»*

**КУДА** کده 1. забончаи ҳалқи одам; 2. забонаки лӯкидон.

Дар калидон набуд сахт куда,
Боз кардам дару шудам ба када. *Тайён*

**КУДИНА** *а.* کدینه путки чӯбин, ки кудунгарон матоъҳои навбофтаро бо он зада суфта мекарданд ва ҷило медоданд, кудунг.

Ба калбатайнам агар сар ҷудо кунӣ чун шамъ,
Накӯбад оҳани сарди тамаъ кудинаи ман. *Хоқонӣ*

Бар ҳар кӣ задӣ кудинаи гура,
Бишкастӣ, агарчи буд Албурз. *Низомӣ*

**КУДОМ** کدام *ниг.* кадом.

**КУДОМИН** کدامین *ниг.* кадомин.

**КУДУРАТ** *а.* کدورت 1. хирагӣ, тирагӣ; 2. *маҷ.* дилтангӣ, хафагӣ; ғам, андӯҳ, парешонхотирӣ.

Дар тариқат ранҷиши хотир набошад, май биёр,
Ҳар кудуратро, ки бинӣ, чун сафое рафт-рафт.
*Ҳофиз*

Аз кудурат менамояд субҳ дар чашмам сиёҳ,
Кулбаи торик дорам, рӯшноӣ деҳ маро. *Сайидо*

Ғаму кудуратро аз худ натавонад дур кунад.
*Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* душманӣ, адоват.

Чун султон Муҳаммад бар аксари билоди Эрон истило ёфт, ғурур ва нахват кард ва бо Носир — халифаи аббосӣ кудурат зоҳир сохт.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**КУДУРАТНИШОН** کدورت نشان андӯҳовар, пур аз андӯҳ.

**КУЁН||КИЁН** کیان хаймаи яксутунаи гирда; хайма, чодир.

Аз рахту куёни худ ман рафтаму пардахтам,
Чун курд бимондастам танҳо ману ин боҳу. *Рӯдакӣ*

**КУЁР** کیار *ниг.* **киёр.**

**КУЗОЗ** *а.* کزاز *тиб.* беморие, ки ба сабаби карахт ва шах шудани мушакҳо пайдо мешавад; столбняк.

Рияро аз танаффуси бисёр
В-аз ҷумуди азал кузозу қифор... *Саноӣ*

**КУКУ** کوکو **1.** фохта, кабӯтари ёбой; олучахӯрак; **2.** *маҷ.* мурғ, парранда; **3.** тухмбирёни бо кабудиҳо пухташуда.

**КУКУПАЛАВ** کوکوپلو мурғпалав.

Нагардад аз мазоқам лаззати кукупалав берун,
Аз он рӯзе, ки пири матбахӣ додаст иршодам.
*Савдо*

**КУЛ I** کول дӯш, пушт.

Дар пои ту ҳар кӣ кушта гардад,
Аз кули замона бар сарояд. *Анварӣ*

**КУЛ II||КУЛЛ** *а.* کل ҳама, ҳамагӣ, тамом; *муқобили* **ҷузъ.**

Аспе дорам, ки аз ғамаш сӯхтаам,
Бо айби саропош назар дӯхтаам.
Гуфтам, ки ба соҳибаш равам, рад созам,
Гуфто, ки ба кулли айб бифрӯхтаам. *Сайидо*

**ақли кул** а) *д.* моҳияти рӯҳи илоҳӣ, ки мувофиқи эътиқоди дини ислом ба тариқи ваҳӣ ба воситаи Ҷабраил ба Муҳаммад кашф шуда буд; б) *маҷ.* ақли тамом, ақли комил.

Он кӣ дорад кафш дар по, ҷома бар дӯш, зар ба ҷайб,
Гарчи беақл аст, мегӯянд: Ӯ ақли кул аст! *Савдо*

**КУЛА** کله *шакли кӯтоҳшудаи* **кулаҳ.**

Ҳамон гелмардум чу шери яла,
Або тавқи заррину мушкин кула. *Фирдавсӣ*

**КУЛАНГ I** کلنگ турна.

Кунун з-осмон хост бонги куланг,
Дили мо чаро кардӣ аз об танг? *Фирдавсӣ*

Бар забари сари эшон ҷавқе кулангон мепариданд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**КУЛАНГ II** کلنگ *ниг.* **каланд.**

**КУЛАНГДИЛ** کلنگ‌دل тарсончак, тарсу, буздил.

Шаҳон кулангдилонанду шоҳ боздил аст,
Ба ҷанги боз наёяд ба ҳеҷ гуна куланг. *Фаррухӣ*

**КУЛАҲ** کله *ниг.* **кулоҳ.**

**КУЛАҲГӮША** کله‌گوشه *ниг.* **кулоҳгӯша.**

**КУЛАҲДОР** کله‌دار *ниг.* **кулоҳдор.**

**КУЛАҲДОРӢ** کله‌داری *ниг.* **кулоҳдорӣ.**

**КУЛАҲХӮД** کله‌خود *ниг.* **кулоҳхӯд.**

**КУЛБА** کلبه **1.** хонача, хонаи хурди тиравү торик, хуҷра.

Кулбаам матлаи хуршед шуд аз омаданат,
Шӯхи маҳпайкари хуршедъизорам, бинишин! *Савдо*

**2.** дӯкон.

Рӯбоҳ гуфт: Агар фармон барӣ, туро ба марғзоре барам, ки замини ӯ чун кулбаи гавҳарфурӯш ба алвони ҷавоҳир музайян аст. «*Калила ва Димна*»

Ба ин мушкин нафас дилҳо рабудӣ,
Магар дар кулбаи аттор будӣ? *Ҳилолӣ*

◇ **кулбаи эҳзон** *киноя аз* хонаи Яъқуб, ки айёми худро дар фироқи писараш Юсуф дар он ҷо бо ғаму андӯҳ мегузаронд; *киноя аз* хонаи танҳонишинӣ дар вақти ҷудоӣ; ғамхона.

Юсуфи гумгашта боз ояд ба Канъон, ғам махӯр,
Кулбаи эҳзон шавад рӯзе гулистон, ғам махӯр.
*Ҳофиз*

Омадӣ доманкашон дар кулбаи эҳзони ман,
Шарм медорам, ки ҷони орият созам нисор.
*Мушфиқӣ*

**КУЛИЧА** کلیچه нони равғанин, кулча.

Табақе кулича биёваранд, бар пушти асп бихӯрд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

◇ **куличаи зар** *киноя аз* офтоб.

Боз аз куличаи зар шуд ҷайби субҳ пора,
Шаъри сиёҳ бадар кард чархи кабудбора.
*Бадри Чочӣ*

**куличаи симин** *киноя аз* моҳи пурра; **куличаи қамар** *киноя аз* қурси моҳ.

Бенавоён... шаб ба мушоҳадаи куличаи қамар ба рӯз мерасониданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**КУЛИЧАПАЗ** کلیچه‌پز пазандаи кулча.

На оташ, гули боғи Ҷамшед буд,
Куличапази хони хуршед буд. *Низомӣ*

**КУЛЛ** *а.* کل *ниг.* **кул II.**

**КУЛЛИЁТ** *а.* کلیات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **куллият.**

[Арғун] куллиёт ва ҷузвиёти масолеҳи мамолик ба вай арзонӣ фармуда буд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**2.** маҷмӯаи асарҳои ягон нависанда, мас. 'куллиёти Саъдӣ', 'куллиёти Ҷомӣ'.

**КУЛЛИЯТ** *а.* کلیت тамом, ҳама.

**КУЛЛУҲУМ** *а.* کلهم ҳамаи онҳо, ҳамагӣ; ҷамеан.

Хадича... маҷлисе бисохт ва тамоми бузургон ва содоти Қурайш ва меҳтарони арабро куллуҳум меҳмонӣ бикард. «*Таърихи Табарӣ*»

**КУЛЛӢ** *а.* کلی том, пурра; комил.

Ҳар киро ҷома зи ишқе чок шуд,
Ӯ зи ҳирсу айб куллӣ пок шуд. *Румӣ*

... Аз вай риояти куллӣ ҳоҳӣ ёфт. *Восифӣ*

**кулливу ҷузъӣ** ғайри асосӣ ва асосӣ, ҳама; *муқ.* **ҷузъӣ 2 (ҷузъиву куллӣ).**

Эътимоди кулливу ҷузъии мамлакат бад-ӯ буд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ба куллӣ** тамоман, комилан, умуман.

Ишқ расвоист, Ҷомӣ, ё ба хубон дил мадеҳ,
Ё ба куллӣ як тараф неҳ ному нанги хешро. *Ҷомӣ*

**КУЛОЛ** کلال кӯзагар, косагар.

Ҳар косае, ки сохт, надонам чаро шикаст
Гарданда осмон, ки чу чархи кулол гашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КУЛОЛА** کلاله **1.** мӯи ҷингила, мӯи печу тобдор, зулф; *муқ.* **гулола.**

Бинмо рухи хуби хеш, то кай бошанд
З-он зулфи кулола доғдорон маҳҷур.
*«Равзат-ус-сафо»*

**кулолаи мушкин** мӯи печидаи сиёҳи хушбӯй.

Зи бод мешунавам бӯи нофаҳои татор,
Магар кулолаи мушкин зи сар кушуд нигор.
*Шоҳин*

**2.** қисми болоии модинаи гул.

Насим дар сари гул бишканад кулолаи сунбул,
Чу аз миёни чаман бӯи он кулола барояд. *Ҳофиз*

**КУЛОҲ||КУЛАҲ** کلاه||کله **1.** каллапӯш; телпак.

Расулро дидам бар ҳамон шутуре, ки дар хабар омадааст, нишаста ва кулоҳи сафед бар сар ниҳода. *«Таърихи Наршахӣ»*

Як шаҳру ду подшаҳ нагунҷад,
Ду сар ба яке кулаҳ нагунҷад. *Шоҳин*

**кулоҳи душох** кулоҳи махсуси сарвазирони қадими Эрон; **кулоҳи зангӯла(дор)** кулоҳе, ки бар он зангӯла ва думи рӯбоҳ овехта ба сари одамони фиребгар ва қаллобу муттаҳам ниҳода, дар бозорҳо мегардонда-анд; **кулоҳи мавлавӣ** кулоҳи махсуси дарвешон; **кулоҳи намадин** кулоҳи қаландару дарвешон.

Ба хоки кӯи ту, эй қиблаи сарафрозон,
Ба сар кулоҳи намад дидаем афсарро. *Шавкат*

**2.** кулоҳи ҷангӣ, тоскулоҳ, хӯд.

Зи тоҷу зи тахту кулоҳу камар,
Зи аспу зи астар, зи зарру гуҳар ... *Фирдавсӣ*

**3.** тоҷ.

Чунин гуфт, к-оини тахту кулоҳ
Қаюмарс овард, к-ӯ буд шоҳ. *Фирдавсӣ*

**кулоҳи давлат** тоҷи подшоҳӣ; ◇ **кулоҳи замин** а) осмон; б) офтоб; в) растание, ки дар намӣ ва рутубат мерӯяд, занбӯруғ; **кулоҳи мулк** *киноя аз* подшоҳ; **кулоҳи Сулаймон** (ё **сулаймонӣ**) кулоҳи афсонавии Сулаймон-пайғамбар, ки гӯё ҳар кас онро бар сараш ниҳад, дигарон ӯро надида, вай онҳоро медидааст; **кулоҳи чарх** *киноя аз* офтоб; **кулоҳ ниҳодан** таслим шудан, мутеъ гардидан; сари таъзим фуруд овардан.

Кулаҳ бо ҳимматат бинҳода гардун,
Қамар дар хидматат барбаста Ҷавзо. *Анварӣ*

**кулоҳ шикастан** а) баргардонидани гӯшаи кулоҳ, каҷ гузоштани кулоҳ; б) изҳори ғурур ва ҳавобаландӣ кардан; худнамоӣ ва олуфтагӣ кардан.

Ёд бод он кӣ маҳи ман чу кулаҳ бишкастӣ,
Дар рикобаш маҳи нав пайки ҷаҳонпаймо буд.
*Ҳофиз*

Ҳусн чун орад ба ҷанги дил сипоҳи хешро,
Бишканад баҳри шугун аввал кулоҳи хешро. *Соиб*

**кулоҳ қозӣ кардан** ба танҳоӣ дар бораи чизе фикру мулоҳиза кардан, бо худ машварат кардан; **кулоҳ аз бари чарх гузоштан** ниҳоят сарафроз кардан.

Яке ганҷи пурзарр биспорамаш,
Кулоҳ аз бари чарх бигзорамаш. *Дақиқӣ*

**кулоҳ аз сар (бар) андохтан** *киноя аз* изҳори шодӣ кардан.

Ҳубобвор барандозам аз нишот кулоҳ,
Агар зи рӯи ту аксе ба ҷоми мо афтад. *Ҳофиз*

**кулоҳ аз торак** (ё **сар**) **рабудан** *киноя аз* куштан.

Малик низ дидаст дар размгоҳ,
Ки аз чанд торак рабудам кулоҳ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**кулоҳ ба хок судан** *киноя аз* таъзим кардан; изҳори итоат ва фармонбардорӣ кардан.

Пури доно ба хок суд кулоҳ,
Гуфт: Ҷовид бод давлати шоҳ! *Хисрави Деҳлавӣ*

**байза дар кулоҳ шикастан** *киноя аз* шарманда кардан, расво кардан.

Бозии чарх бишканадаш байза дар кулоҳ,
Зеро ки арзи шуъбада бо аҳли роз кард. *Ҳофиз*

**пашм дар кулоҳи** *касе* **набудан** *киноя аз* ба ғоят муфлис будан; бе қадру эътибор будан.

Дар кулоҳи ту ҳеҷ пашме нест,
Эй кулоҳи ту чун сари падарат. *Камоли Исмоил*

Мезанад ҳарфе барои хеш воиз, май бикаш,
Нест пашме дар кулоҳи мӯҳтасиб, соғар бинӯш!
*Соиб*

**КУЛОҲГӮША||КУЛАҲГӮША** کلاه‌گوشه||کله‌گوشه **1.** гӯшаи кулоҳ; **2.** *маҷ.* сар.

Кулоҳгӯшаи деҳқон ба офтоб расид,
Ки соя бар сараш андохт чун ту султоне. *Саъдӣ*

◇ **кулоҳгӯша шикастан** *ниг.* **кулоҳ (кулоҳ шикастан).**

Ба бод деҳ сару дастори олимӣ, яъне
Кулоҳгӯша ба оини дилбарӣ бишкан! *Ҳофиз*

**КУЛОҲДОР||КУЛАҲДОР** کلاه‌دار||کله‌دار **1.** кулоҳпӯш.

Кулаҳдор туркони зарринкамар
Қамар баста бар кӯҳи симин зи зар. *Хоҷу*

**2.** *маҷ.* тоҷдор, подшоҳ.

Ба Авлод чун Рахш наздик шуд,
Кулаҳдорро рӯз торик шуд. *Фирдавсӣ*

**КУЛОҲДОРӢ||КУЛАҲДОРӢ** کلاه‌داری||کله‌داری тоҷдорӣ, подшоҳӣ.

Боз мондам зи нотавонмандӣ,
Аз кулаҳдорию камарбандӣ. *Низомӣ*

На ҳар кӣ тарфи кулаҳ каҷ ниҳоду тунд нишаст,
Кулоҳдорию оини сарварӣ донад. *Ҳофиз*

**КУЛОҲХӮД||КУЛАҲХӮД** کلاه‌خود||کله‌خود тоскулоҳ, хӯд, кулоҳи ҷангӣ.

Бизад гурз бар тарки Руҳҳоми гурд,
Кулаҳхӯди ӯ гашт аз он захм хурд. *Фирдавсӣ*

**КУЛУФТ** کلفت **1.** ғафс, фарбеҳ; дурушт, дағал; **2.** зишт, баднамо (дар бораи одам).

Занад то лагад бар сари он кулуфт,
Кумайти қаламҳои худ карда ҷуфт. *Туғро*

**КУЛФАТ** *а.* کلفت машаққат, сахтӣ, ранҷ; андӯҳ.

Аз даҳр бас ки кулфати бисьёр мекашам,
Аз ҳамнафас чу оина озор мекашам. *Сайидо*

Инчунин кулфату машаққати падар назди фарзанд ҳеҷ эътиборе надорад. *Аҳмади Дониш*

**КУЛӮК** کلوک беадаб, беодоб; бешарм, шаттоҳ.

**КУЛӮХ** کلوخ гили хушки ба ҳам часпидаи сахт, лои хушки кулӯла; пораи хишти хом; пораи девори афтода.

Сагеро гар кулӯхе бар сар ояд,
Зи шодӣ барҷаҳад, к-он устухон аст. *Саъдӣ*

Дар ибтидо ҷамъе меҳмони ман омада буданд, аз ин девори ҳамсоя пораи кулӯх бозкананд, то даст бишӯянд. *Аттор*

◇ **кулӯхи роҳ** *кинол аз* монеъ, монеа; **кулӯх** (*ё* **кулӯхи хушк**) **бар лаб молидан** (*ё* **задан, ниҳодан**) худро ба нодонӣ задан; чизеро пинҳон доштан.

Сад ҷом баркашидию бар лаб задӣ кулӯх,
Лекин ду чашми масти ту бармедиҳад сало. *Шамси Табрезӣ*

Лабаш тар буд аз май хӯрдани шаб,
Кулӯхи хушкро молида бар лаб. *Ҷомӣ*

**кулӯхи хушк бар об ҷустан** кори беҳуда кардан.

Даст дарканда даруни оби ҷӯ,
Ҳар яке з-эшон кулӯхи хушкҷӯ
Пас кулӯхи хушк дар ҷӯ кай бувад,
Моҳие бо об осӣ кай шавад? *Румӣ*

**кулӯх дар об афкандан** *кинол аз* хоҳони ҷанг шудан.

**КУЛӮХАНДОЗ** کلوخ‌انداز 1. он ки ба сӯи касе сангу кулӯх мепартояд.

Чу кардӣ бо кулӯхандоз пайкор,
Сари худро ба нодонӣ шикастӣ. *Саъдӣ*

Кулӯхандозро подош санг аст. *Зарбулмасал*

2. сӯрохҳои махсуси девори қалъа, ки аз он ба тарафи душман санг меандохтанд, сангандоз; 3. ҷашне, ки майпарастон дар охири моҳи шаъбон, дар арафаи моҳи рамазон барпо намуда, майхӯрӣ мекарданд, зеро дар вақти рӯзадорӣ майхӯрӣ мумкин набуд.

Рӯза наздик аст, мебояд кулӯхандоз кард,
Зоҳидони хушкро риндона аз сар боз кард. *Соиб*

**КУЛӮХКӮБ** کلوخ‌کوب путки чӯбин, тӯқмоқ.

Ду ҳинду аз паси санге сар бароварданд,... дар дасти яке чӯбе ва дар бағали дигар кулӯхкӯбе. *Саъдӣ*

**КУЛӮХРӮЙ** کلوخ‌روی бадафт, хунукбашара.

Он к-ат кулӯхрӯй лақаб кард, хуб кард,
Зеро лақаб гарон набувад бар дили фағок. *Дақиқӣ*

**КУМ** کوم гиёҳи хушбӯе, ки дар лаби ҷӯй ё ҳавзҳо мерӯяд.

Он ҳавзу оби равшану он куми гирди ӯ
Равшан кунад дилат, чу бибинӣ ҳар оина. *Баҳромӣ*

**КУМАЙТ** *а.* کمیت аспи сурхранги сиёҳтоб, аспи сиёҳтӯруқ; асп.

Маро бо малик тоқати ҷанг нест,
Ба сулҳи ваям низ оҳанг нест.
Агар бодпой аст хинги малик,
Кумайти маро низ по ланг нест.*

Такишхон инони кумайти мурод ба ҷониби Хуросон маътуф сохт. «*Равзат-ус-сафо*»

◇ **кумайти нишот** шароби сурх.

**КУМЕЗ||ГУМЕЗ** کمیز || گمیز наҷосат, палидӣ.

Оташе биншонад аз тан тафту тез,
Чун замоне бигзарад, гардад гумез. *Рӯдакӣ*

Об чун омехт бо бавлу кумез,
Гашт з-омезиш мизоҷаш талху тез. *Румӣ*

**кумези мунҷамид** санги масона, санги шошадон.

**КУМОЧ** کماج *ниг.* **кумоҷ** II.

**КУМОҶ** I کماج тахтаи гирдаи миёнсӯрох, ки онро ба сари сутуни хайма барои пахн кардани чодир мегузоронанд.

Ӯ аз ғояти шааф бар сутуни боргоҳ рафт ва бар сари кумоҷ нишаст ва аз дур наззораи ӯ мекард. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Кумоҷи хаймаро монад, ки натвон
Зи вай кандан ба дандон ним зарра. *Ҷомӣ*

**КУМОҶ** II ||**КУМОЧ** کماج || کماج нони ғафс, ки дар болои лахчаи оташ мепазанд.

Бигуфто коғазе ку, коғази рангини паргорӣ,
Ки пиндорам кумоҷи сурх аз хашхош афшонӣ. *Неъматхони Олӣ*

**кун** کن *асоси замони ҳозираи* **кардан**.

**КУН** کون 1. сурин; мақъад; 2. *маҷ.* таг, тахт, поён ва зери ҳар чиз; ◇ **куни хар** аҳмақ, аблаҳ, бетамиз.

Гар беҳунар ба мол кунад кибр бар ҳаким,
Куни хараш шумор, агар гови анбар аст. *Саъдӣ*

**кун хоридан** *кинол аз* пушаймон шудан.

**КУНГУР** I کنگر 1. гадоёне, ки ба як даст шохи гӯсфанд ва ба дасти дигар шонаи гӯсфанд гирифта, онҳоро ба ҳам зада, дар бар дари мардум гадоӣ мекарданд ва агар касе чизе надиҳад, бо корд ягон аъзои худро маҷрӯҳ месохтанд.

Қош Ҳофиз писари амради кунгур будӣ,
То зи динору дирам кисаи ӯ пур будӣ! *Ҳофиз*

2. *маҷ.* одами беҳаё, шаттоҳ.

**КУНГУР** II کنگر бум, ҷуғзи калон.

На чу товус маҷлисоро шав,
На ба вайрон ватан чу кунгур кун. *Ибни Ямин*

**КУНГУР** III کنگر *ниг.* **кунгура.**

Бар кунгури дил фикан каманде,
Бошад, ки фитад зи дур банде. *Файзӣ*

**КУНГУРА** کنگره дандонаи болои девор, сари дандонадори девори қалъа ва қасрҳо, шурфа.

Ва Қазвинро шаҳре некӯ дидам, боруи ҳасин ва кунгура бар он ниҳода. *Носири Хисрав*

Ҳофиз, чу раҳ ба кунгураи кохи васл нест,
Бо хоки остонаи ин дар ба сар барем. *Ҳофиз*

**КУНД** I کند 1. ҳар чизи буррандае, ки дамаш тез набошад, нобурро; *муқобили* **тез** 1.

Амири майкадаро кунд шуд аз ӯ шамшер,
Имоми мадрасаро тез шуд аз ӯ бозор. *Муиззӣ*

2. *маҷ.* хаста, шалпар, мондашуда.

Пиёда зи гаштан бимонданд кунд,
Қ-аз эшон ҳамеша набошанд ғунд. *Фирдавсӣ*

**кунд шудани бозори** *касе* бад шудани кори касе.

Барошуфт Баҳман зи гуфтори ӯй,
Чунон кунд шуд низ бозори ӯй... *Фирдавсӣ*

**КУНД** II کند *ниг.* **кунда** 3.

Чу толеъ ҷаҳонгардӣ орад ба пеш,
Нашояд задан кунд бар пои хеш. *Низомӣ*

**ҚУНДА** كنده **1.** қисми дар замин мондаи танаи дарахти бурида; **2.** қисме аз танаи ғафси дарахт, ки қассобон дар болои он гўшт майда мекунанд; ғўла.

Олами торик равшан мекунад,
Кундаи оҳан ба сўзан меканад. *Румӣ*

**3.** чўби чортароши дарози сўрохдоре, ки пои бандиёнро ба он сўрох гузаронда банд мекарданд; **пойбанд.**

Рўзи разм аз биму ў дар дасту дар пои адў
Кундаҳо гардад рикобу аждаҳо гардад инон. *Фаррухӣ*

Бар пояшон чу кундаи пўлод шуд рикоб,
Бар дасташон чу ҳалқаи занҷир шуд инон. *Муиззӣ*

◇ **кундаи зону** чашми зону, косаи зону.

Сари худ мондаам аз бекасӣ бар кундаи зону,
Зи чини домани худ умрҳо шуд по ба занҷирам. *Сайидо*

**кундаи чорбанд** *киноя аз* чор унсур (хок, бод, об, оташ); дунъё, олам.

**ҚУНДАЛОН** كندلان *ниг.* **кандулон.**

**ҚУНДЗАБОН** كندزبان оҷиз аз гуфтор; тутила, сақав.

Қасе, ки жож дарояд, ба даргаҳаш нашавад,
Ки чарбгўён он ҷо шаванд кундзабон. *Фаррухӣ*

**ҚУНДИЗ** كندز *шакли кўтоҳшудаи* **куҳандиз.**

Гаҳ бар он кундизи баланд нишин,
Гаҳ дар ин бўстон чашм кушой! *Рўдакӣ*

**ҚУНДОВАР||ГУНДОВАР** كندآور || گندآور **1.** далер, ҷасур, шуҷоъ, паҳлавон.

... Ки омад зи Эрон сипоҳе гарон,
Ҳама номдорону кундоварон. *Фирдавсӣ*

На шамшери кундоварон кунд буд,
Ки киноварӣ з-ахтари тунд буд. *Саъдӣ*

**2.** донишманд, доно.

Сарони бузург аз ҳама кишварон,
Пизишкони донову кундоварон. *Дақиқӣ*

**ҚУНДОВАРӢ||ГУНДОВАРӢ** كندآورى || گنداورى **1.** далерӣ, шуҷоат; паҳлавонӣ.

Чӣ гуна сар омад ба некахтарӣ,
Бар эшон ҳама рўзи кундоварӣ? *Фирдавсӣ*

Ҳамон ёраву тоҷу ангуштарӣ,
Ҳамон тавқу ҳам тахти гундоварӣ... *Фирдавсӣ*

**2.** доноӣ, **донишмандӣ.**

**ҚУНДПО** كندپا сустрафтор, ланг.

Кундпоям дар ҳузур, аммо забонтезам ба мадҳ,
Тезии шамшер гўё барнатобад беш аз ин. *Хоқонӣ*

**ҚУНДРАВ** كندرو сустрафтор; ланг (одатан ҳамчун сифат бо калимаи бахт кор фармуда мешавад); *муқобили* **тундрав.**

Чу Ҷамшедро бахт шуд кундрав,
Ба танг оваридаш ҷаҳондори нав. *Фирдавсӣ*

**ҚУНДРӮ||ҚУНДУРӮ** كندرو шилм, самғи хушбўю хушмазае, ки чун сақич мехоянд, мустако.

**ҚУНДУ** كندو *ниг.* **канду.**

**ҚУНДУРӮ** كندرو *ниг.* **кундрў.**

**ҚУНДӢ I** كندى **1.** нобуррой; *муқобили* **тезӣ** 1; **2.** сустӣ, оҳистагӣ.

Ба рафтан агар сел тундӣ кунад,
Чу пеш оядаш кўҳ, кундӣ кунад. *Ҳотифӣ*

**ҚУНДӢ II** كندى далерӣ, шуҷоат; паҳлавонӣ; зўрозмоӣ.

Хасмро по дар рикоби ту зи асп андарфиканд,
Баски дар майдони кундӣ асп бар хасм афканӣ. *Сўзанӣ*

Дигар раҳ бонг бар худ зад ба тундӣ,
Ки бо давлат нашояд кард кундӣ. *Низомӣ*

**ҚУНИШ I** كنش амал; рафтор, кирдор, феъл.

Пас илмҳои ҳикмат ду гуна буванд: гунае он бувад, ки аз ҳоли кунишҳи мо огоҳӣ диҳад. *Ибни Сино*

**ҚУНИШ II** كنش *ниг.* **куништ.**

**ҚУНИШТ** كنشت ибодатхонаи яҳудиён; умуман ибодатхонаи ғайри мусулмонон.

Аз диёри Рум ва дигар буқоъ ҳама тарсоён ва ҷуҳудони бисьёр он ҷо раванд ба зиёрати калисову куништ, ки он ҷост. *Носири Хисрав*

Рўй бинмо, то ба тоқи абруят оранд рўй
Тоатандешон зи масҷид, бутпарастон аз куништ. *Ҷомӣ*

**ҚУНИЯ||ҚУНЬЯ||ҚУНИЯТ||ҚУНЬЯТ** *а.* كنية || كنيت лақаби эҳтиромии одамон ба расми арабҳо, ки бо «аб», «абў», «абӣ», «ибн», «ум» ва ё «бинт» меояд, мас. *Абў Алӣ, Умми Гулсум, ибни Сино.*

Ва ҳар қавмеро кунияте ю номе бошад. *Носири Хисрав*

Ман шахсеро дар пеши ў бо кунният ёд кардам. *Авфӣ*

**ҚУН-МАҚУН** كن مكن амру наҳӣ; сиёсат.

Гар набувад кун-макуни хисравон,
Хонаи мазлум бигирад авон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚУННА I** كنه фатила, пилтаи чироғ.

Куннаро дар чароғ кард сабук,
Пас дар ў кард андаке равған. *Рўдакӣ*

**ҚУННА II** *а.* كنه соябон.

**ҚУНОМ** كنام **1.** лонаи ҷонварони ваҳшӣ, мағора ва бошишгоҳи ҳайвоноти дарранда.

Чу як пос бигзашт, дарранда шер
Ба пеши куноми худ омад далер. *Фирдавсӣ*

Ҳамехонандӣ маро пури Сом,
Бар авранг буд Сому ман бар куном. *Фирдавсӣ*

**2.** чарогоҳ.

Чунон ки уштури аблаҳ сўи куном шуда,
Зи макри рўбаҳ в-аз зоғу гург бехабаро. *Рўдакӣ*

Дар атрофи ў корвонро мудом
Гала дар чарову шутур дар куном. *Хоҷу*

**ҚУНОРАНГ** كنارنگ *ниг.* **канорaнг.**

**ҚУНОҒ** كناغ **1.** кирми пилла, кирмак.

Гар на баҳри хизонаи ту бувад,
Натанад ришта аз луоб куноғ. *Маҷди Ҳамгар*

2. тор; тори абрешим; тори анкабут.

Зи симинтани ман чу заррин куноғ,
Зи тобон маҳе ман чу сӯзон чароғ. *Мунҷик*

**КУНУЗ** *а.* كنوز *ҷ.* **канз.**

Мӯҳлат мехоҳам, ки ин кунузро дар масорифи вуҷуб сарф ва инфоқ кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар яке аз билоди Ҳинд подшоҳе буд... бо кунузу дафоини бекарон. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**КУНУН** كنون *шакли дигари* **акнун.**

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз. *Фирдавсӣ*

З-он ки маро дидаву дил манзили туст,
Ҷону ҷигар ҷумла кунун ҳосили туст. *Ҷомӣ*

**КУНЬЯ||КУНЬЯТ** كنيه||كنيت *ниг.* **куния.**

**КУНҲ** *а.* كنه **1.** поён, ниҳоят; таг, умқ.

Ҳаловате, ки туро дар чаҳи занахдон аст,
Ба кунҳи ӯ нарасад сад ҳазор фикри амиқ. *Ҳофиз*

2. асл, ҳақиқат, ҷавҳар, асоси ҳар чизе, моҳият.

Бар лавҳи вуҷуд ҳар чӣ дида,
То кунҳи камоли ӯ расида. *Ҷомӣ*

Ҷавонию пириш ҳамроҳ нест,
Зи кунҳи камолаш кас огоҳ нест. *Ҳотифӣ*

**КУНҶ** كنج **1.** гӯша, зовия, бурчак.

Сайидо, бас ки ҷаҳон дар назарам танг шудаст,
Ҷой дар кунҷи қафас кардаам аз беватанӣ. *Сайидо*

Ва ба саҳл қаноат намуда дар кунҷ мегузаронидам. *Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* пуштхамида; кӯзапушт.

Ба кунҷи хонае дорам яке к у н ҷ,
Нишаста тунду афканда фурӯ лунҷ.
*Сироҷиддини Роҷӣ*

**КУНҶИД** كنجد||كنجيد гиёҳест, ки аз донаҳои он равған мекашанд ва низ дар ҳалвопазӣ ба кор мебаранд.

Мард бо зан мегуфт:... охир сабабе ҳаст, ки кунҷиди муқашшар бо ғайри муқашшар баробар мефурӯшӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**КУНҶИДИН** كنجدين||كنجيدين кунҷиддор, аз кунҷид сохташуда.

В-ар ҳама зиндагон тарина шаванд,
Ту кубитои кунҷидини манӣ. *Тайён*

**КУНҶКОВ** كنجكاو ҷӯянда, ҷустуҷӯкунанда; касе, ки ба фаҳмидани чизе рағбат дорад ва шилқинона ҷустуҷӯ мекунад.

**КУНҶОЛ||КУНҶОЛА** كنجال||كنجاله *ниг.* **кунҷор.**

Бас панд пазируфтам в-ин шеър бигуфтам,
Аз ман бадали хурмо бас бошад кунҷол.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**КУНҶОР||КУНҶОРА** كنجار||كنجاره тилфи кунҷид ва донаҳои дигари равғандор, ки пас аз кашида гирифтани равғани онҳо боқӣ мемонад ва бештар хӯроки чорпост.

Рафтаст пок равғани ин зайтун,
Ҷуз дона нест мондаву кунҷора. *Носири Хисрав*

**КУПОЛ** كوپال *ниг.* **кӯпол.**

**КУР(Р)** *а.* كر ченаки об аст, ки дарозӣ, бар ва чуқурии он ҳар кадом севу ним ваҷаб бошад ва қамаш гунҷоиши 350 литр обро дошта бошад; оби ин андоза обгир равон набошад ҳам, пок ҳисоб меёфт.

**КУРА** I *а.* كره ҳар ҷисми гирда, мудаввар.

**КУРА** II||**КУРАТ** *а.* كوره||كورت шаҳр, ноҳия, вилоят;

◇ **(ин) кураи ағбар** *киноя аз* замин.

Имрӯз бар соҳираи ин кураи ағбар ва дар доираи ин чатри ахзар ҳеҷ подшоҳе муаффаҳтар аз ин худованд нест. *Низомии Арӯзӣ*

**КУРАНГ** كرنگ аспе, ки рангаш зарди баланд аст.

Гар бишнавад паланг саҳили куранги ӯ,
Ҳар сол пӯст аз тани худ афганад чу мор. *Азрақӣ*

**КУРАТ** *а.* كورت *ниг.* **кура** II.

**КУРБАТ** *а.* كربت ғам, ғусса, андӯҳ; азобу машаққат.

Он чунон аз лутф пурсишҳо намуд,
К-он ғаму курбат зи ҷони мо рабуд. *Румӣ*

Аз курбати ғурбаташ дарунреш,
В-аз меҳнати бевагӣ ғамандеш. *Ҷомӣ*

**КУРД** I كرد яке аз халқҳои эронӣ.

Кунун курд аз он тухма дорад нажод,
К-аз ободи н-ояд ба дил-барш ёд. *Фирдавсӣ*

**КУРД** II||**КАРД** كرد порчаи замини атрофаш бардоштašuда, ки сабзавот мекоранд, пал; пушта, пуштача.

Ҳар ҳавиҷе бошадаш курде дигар
Дар миёни боғ аз сиру кабар. *Румӣ*

**КУРЕЗ** كريز пар рехтан, тулак шудани паррандагон.

**КУРЕЗӢ** كريزى **1.** мурғи паррехта, тулаккарда.

Ба бози курезӣ бимонам ҳаме,
Агар кабк бигрезад аз ман, равост. *Рӯдакӣ*

2. *маҷ.* пири фартути хамидақомат.

**КУРИЧ||КУРИЧА** كريچ||كريچه каппа, чайла, коза; кулба.

Дошт Луқмон яке куриче танг
Чун гулӯгоҳи ною синаи чанг. *Саноӣ*

**КУРК** كرك мокиёне, ки аз тухм монда ва барои ҷӯҷабарорӣ ба тухм зер кардан моил шуда бошад.

Ман ба хона-дару он Исии аттори шумо,
Ҳар ду як ҷой нишинем чу ду мурғи курк.
*Абулаббоси Аббосӣ*

Хурӯси ҳама аҳли фазл асту ҳаст
Падид омада тоҷдор аз нажод.
Дигар фозилон мокиёнанд курк
Наёранд дар пеши ӯ хоя дод. *Сӯзанӣ*

**КУРМ** كرم *аслаш* **гурм.**

**КУРОСА** *а.* كراسه **1.** дафтар, китоб.

Ӯ низ кушта шуд ҳам дар кӯшки худ дар моҳи рамазон, куроса бар канор ниҳода буд ва Қуръон мехонд. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. Қуръон.

**КУРР** *а.* كر *ниг.* **кур(р).**

**ҚУРРА** کره бачаи асп, шутур ё хар; той, тойча.

... Ки дорам яке курра Рахшаш нажод,
Ба неру чу шеру ба рафтан чу бод. *Фирдавсӣ*
Курраеро, ки шуд се сол тамом,
Роизаш даркашад ба зину лигом. *Саноӣ*

Гӯянд, ки Абӯубайд ба ғазо рафт бар аспи куррае савор. *Ҷомӣ*

◇ **курра дода шутур мехоҳад** *зарб.* дар бораи одамони серталаб ва пуртамаъ гуфта мешавад.

**ҚУРРАТОЗ** کره‌تاز куррасавор.

Бишуд гурд чӯпону ду курратоз
Або зину печон каманде дароз. *Фирдавсӣ*

**ҚУРСӢ** کرسی **1.** чорпоя барои нишастан, сандалича, сандалӣ.

Зи курсӣ ба хашм андаровард пой,
Ҳамегуфту бархост ҳазмон зи ҷой. *Фирдавсӣ*

**2.** тахт, нишастгоҳи подшоҳон.

Ва Бухорхудот бар курсӣ нишаста буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз тахти шаҳу курсии хоқон маталаб бор,
К-аз ҳезуми дӯзах гулу гулнор наёбӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **курсии зар** а) офтоб; б) рӯз; **курсии зону** косаи зону, чашми зону, кулчаи зону.

Тобу тавони курсии зону чу кам шавад,
Бояд хаёли беҳуда аз сар бадар кунӣ. *Абӯтолиби Калим*

**курсии мулк** пойтахт; **курсии хок** кураи замин; **курсии шашгӯша** дунъё; рӯзгор; **ба(р) курсӣ нишондан** *киноя аз* намоиш додан.

Куҷо дар базми мо Юсуф тавонад,
Ки ҳусни хеш бар курсӣ нишонад. *Нозим*

**ҚУРТА** کرته пероҳан, пӯшоки якқабати таг.

Ба таҳи куртаи нилӣ суи бустон бихром,
То гул аз шавқ кунад хирқаи пирӯза қабо. *Ҷомӣ*

**ҚУРУМ** *а.* کروم *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **карм; 2.** токзор.

Майли ҷон дар ҳикмат асту дар улум,
Майли тан дар боғу роғ асту курум. *Румӣ*

**ҚУРУР I** کرور панҷсад ҳазор.

Агар ин замин дар хитаи тасарруфи ин давлат дарояд, миқдори як курур дар нуфуси аскари ҷаррор ... мулҳақ мегардад. *Аҳмади Дониш*

**ҚУРУР II** *а.* کرور гузашти ҳар чизе, такрор шуда гузаштани чизе.

Ба ... куруриш шуҳуру аъвом матрук нагаштааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУРӮЗ||ҚУРӮЖ** کروز||کروژ шодӣ, нишот, тарабу шодмонӣ.

Ба курӯзу хуррамӣ оҳу ба дашт
Мехиромад чун касе, к-ӯ маст гашт. *Рӯдакӣ*
Чун дили бодахор гашт ҷаҳон
Бо нишоту курӯзу хушманишӣ. *Хисравӣ*

**ҚУРӮҲ** *а.* کروه ченаки масофа, баробари сеяки фарсанг (тахминан ду километр).

Аз он ҷо то Ҷудан ду курӯҳ, то Батир панҷоҳ курӯҳ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУСБ||ҚУСБА** *а.* کسب||کسبه кунҷора; таҳнишини равған.

Қавм гуфтандаш, ки ҳин ин ҷо махусб,
То накӯбад ҷонситонат ҳамчу кусб. *Румӣ*

**ҚУСТИБОФ** کستی‌باف зуннорбоф.

Ҳама бар гирди даргаҳаш ба тавоф
Марди саҷҷодабофу кустибоф. *Саноӣ*

**ҚУСТӢ I||ҚУШТӢ I** کستی||کشتی зуннор, ресмоне, ки тарсоён ва бараҳманон бар камар мебастаанд; камарбанди махсуси зардуштиён.

Бар камаргоҳи ту аз кустӣ ҷавр аст, буто,
Чӣ кашӣ беҳуда кустию чӣ бандӣ камаро? *Хисравӣ*
Ба бурзу фари шоҳи эрониён
Бибандед куштӣ ҳама бар миён. *Фирдавсӣ*

**ҚУСТӢ II||ҚУШТӢ II** کستی||کشتی гӯштин, гӯштингирӣ.

Фарьёди ман рас акнун, к-аз дастҳои баста
Бо чун фалак ҳарифе бояд гирифт кустӣ. *Камоли Исмоил*
Бад-он то бигардем фардо яке,
Ба куштӣ гароем мо андаке. *Фирдавсӣ*

**ҚУСУР** *а.* کسور *ҷ.* **каср** 2, 3.

Дар ҳузури қузот ва аминони мулк бе қусур ва кусур ба худовандони амвол таслим намуданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУСУФ** *а.* کسوف *нуҷ.* гирифтани офтоб.

Офтоби ҳусн пиндорӣ, ки омад дар кусуф,
То саводи печутоби турраащ аз рӯ гузашт. *Туғрал*

**кусуфу хусуф** гирифтани офтобу моҳтоб.

Абре падид на, кусуфу хусуф на,
Бигирифт моҳу гашт ҷаҳон торӣ. *Рӯдакӣ*

**ҚУТАК** کتک задан (бо чӯб, даст ё тозиёна).

Оқил он беҳ, ки кунад азми тавофи ҷамане,
Ки хазонро натавон бурд бад-он ҷо ба кутак.*

**ҚУТАЛ I** کتل аспи зинкардашудаи эҳтиётӣ, ки дар сафарҳо бо худ палтар карда мебаранд, аспи ядак.

[Кафшгар ва ҳамроҳон] ду аспи дигар кутал карда ва зоду тӯша бардошта, рӯй ба роҳ овearданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚУТАЛ II** کتل *ниг.* **кӯтал.**

**ҚУТВОЛ** کوتوال *ниг.* **кӯтвол.**

**ҚУТТОБ** *а.* کتاب *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **котиб.**

Қотиби Исфаҳониро, ки аз ҷумлаи куттоб буд, ниёбати худро дод. *Авфӣ*

**2.** мактаби хатомӯзӣ.

Муаллими куттоберо дидам дар диёри Мағриб, туршрӯй ва талхгуфтор, бадхӯй ва мардумозор, гадотабъ ва нопарҳезгор. *Саъдӣ*

Даҳ фарзанд дошт ва ҳама аз даҳсола бартар буданд ва ба куттоб буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚУТУБ** *а.* کتب *ҷ.* **китоб** 1.

Ва андар кутуби порсиён чунон аст, ки вай ду ҳазор сол зиндагонӣ ёфтааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Кутуби худро аз он ҷо нақл карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**кутуби арбаа** *д.* чор китоби муқаддас: Забур, Инҷил, Таврот ва Қуръон, ки гӯё худо ба мусулмонон, насрониён ва яҳудиён фиристодааст.

Ҳар яке аз кутуби арбааро ба аҳли он дарс гуфтандӣ. *Садри Зиё*

**кутуби самовӣ** *ниг.* **кутуби арбаа.**

Ҷуҳудонро меҳтаре буд, Қавб бинни Асад ном дошт ва гуфт: Эй, қавм, ... сифати ӯ дар ҷамеи кутуби самовӣ ҳаст. *«Таърихи Табарӣ»*

**КУТУБХОНА** کتبخانه ҷои нигоҳ доштани китоб, китобхона.

Ятиме, ки нохонда Қуръон дуруст,
Кутубхонаи ҳафт миллат бишуст. *Саъдӣ*

**КУФ** کوف бум, ҷуғз.

Чун дар ӯ исьёну хизлони ту, эй шаҳ, роҳ ёфт,
Қоҳҳо шуд ҷои куфу боғҳо шуд ҷои ход. *Фаррухӣ*

Лайлию таронагӯ ба ҳар кас,
Маҷнуну сафири куфу каргас. *Ҷомӣ*

**КУФВ** *а.* کفو баробар; назир, монанд, мисл.

Куфв бояд ҳар ду ҷуфт андар никоҳ,
В-арна танг ояд, намонад иртиёҳ. *Румӣ*

Аз қабилае, ки куфви мо тавонад буд, каримаеро дар силки издивоҷи ту кашам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чу хорам куфви гул, чандон наям хор,
Ки гулшанро бувад аз бастанам ор. *Нозим*

**КУФОТ** *а.* کفات *ҷ.* **кофӣ.**

Арзи фалак дорад ин қаъри чоҳ,
Арсаи ӯ саҳми назарро куфот. (1) *Шамси Табрезӣ*

Падари Абӯалӣ аз куфоти Балх ва уммол буд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**КУФР** *а.* کفر **1.** пинҳон кардан, пӯшидан; **2.** имон надоштан ба дини ислом; кофирӣ; бединӣ, бемазҳабӣ.

Куфри чу мане газофу осон набувад,
Маҳкамтар аз имони ман имон набувад.
Дар даҳр чу ман якеву он ҳам кофир,
Пас дар ҳама даҳр як мусулмон набувад. *Ибни Сино*

Ва аҷиби дигар он аст, ки то ин кохро бино кардаанд, ҳеҷ подшоҳе дар вай намурдааст, на дар куфр, на дар ислом. *«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** ношукрӣ, носипосӣ, кӯрнамакӣ (бештар бо калимаи неъмат меояд).

Дар яке гуфта, ки аҷзи худ мабин,
Куфри неъмат кардан аст он аҷз, ҳин! *Румӣ*

**КУФРОН** *а.* کفران *ниг.* **куфр** 3.

Ӯ дар ҳаққи ман чунин лутфе кардааст, ҳаргиз ӯро ба куфрон муқобала накунам. *Авфӣ*

Ин накбат ба сабаби адами ризо ва куфрон мухаллад гардад. *Аҳмади Дониш*

**КУФУР** *а.* کفور носипосӣ, ношукрӣ, кӯрнамакӣ.

Шукр кун, эй марди дарвеш, аз қусур,
Ки зи фиръавнӣ раҳидӣ в-аз куфур. *Румӣ*

**КУФФОР** *а.* کفار *ҷ.* **кофир** 1.

Бурҳон-Низом зари сурх маскук гардонид, хост, ки зари куффорро матрук созад. *«Таърихи Фаришта»*

**КУХ** I کخ гиёҳест, ки дар об мерӯяд ва аз он бурьё мебофанд, лух.

Намонам ҷуз арӯсеро дар ин санг,
Ки аз кух карда бошандаш ба найранг. *Низомӣ*

**КУХ** II کخ сурати баднамое, ки бо он кӯдаконро метарсонидаанд ҳамчун хӯса.

Ояму чун кух ба гӯшае бинишинам,
Пӯст ба як раҳ бурун кунам з-истиғфор. *Фаррухӣ*

**КУШИШ** کشش кушокуш, куштор, қитол; куштан.

Савоб аст пеш аз кушиш банд кард,
Ки натвон сари кушта пайванд кард. *Саъдӣ*

[Муғулҳо] аз он ҷо ба пои Мансурия ва Олаҳнишин омаданд ва ҳаждаҳ рӯз кушиш карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КУШКАНҶИР** کشکنجیر **1.** тӯпи калон, ки бо он ба девори қалъа рахна мезадаанд, манҷаниқи калон барои сангпартоӣ.

На манҷаниқ ба сақфаш расад, на кушканҷир,
На тири чарху на сомони баршудан ба ваҳақ. *Анварӣ*

Мезад ӯ кушканҷиру сад манҷаниқ
Сӯи он шоҳи вафодори ашиқ. *Румӣ*

**2.** санге, ки бо манҷаниқ ба тарафи ҳисор ва қалъа партофта мешуд.

**КУШОД** کشاد **1.** кушода, васеъ, фарох, паҳновар; **кушод додан** кушода партофтан, паҳн кардан.

Бар зулфи сияҳ кушод медод,
Рӯзи сияҳӣ ба бод медод. *Шоҳин*

**2.** кушоиш, омади кор, фараҷ; муваффақият.

Хез, то аз дари майхона кушоде талабем,
Бар дари дӯст нишинему мурode талабем. *Ҳофиз*

Ин сабақро гирифтанд ва ба кор машғул шуданд ва кушодҳо ёфтанд. *Ҷомӣ*

**3.** паррондан, сар додани тир аз камон.

Яке тир бар аспи Настиҳано
Расид аз кушоди бари Бижано. *Фирдавсӣ*

◇ **кушоди хотир** хушии хотир; хушҳолӣ, хурсандӣ.

Кушоди хотири мо аз маю майхона мегардад,
Қалиди айши моро мавҷи май дандона мегардад. *Шавкат*

**КУШОДА||КУШУДА** کشاده||کشوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **кушодан||кушудан; 2.** васеъ, паҳновар; **3.** боз, яла.

... Дуккони зуҳур гармтар ва кушодатар бошад. *Аҳмади Дониш*

**4.** *маҷ.* шод, хурсанд; хушҳол; **кушода гаштан** а) хушҳол шудан.

Чун ба саҳро расиданд, шайх кушода гашт. *Ҷомӣ*

б) омад кардан; барор ёфтан.

Кушода он гаҳе гардад ҳама кор,
Ки сахтӣ беш ӯро банду мисмор. *Фахриддини Гургонӣ*

**кушода шудан** фатҳ шудан.

Аксари рӯи замин дар даври ӯ кушода шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**КУШОДАДАСТ** کشاده‌دست *киноя аз* сахӣ, карим; бохиммат, ҷавонмард.

**КУШОДАДИЛ** کشاده‌دل хурсанд, хуррам, хушҳол.

Сӯи тахти пирӯза боз омаданд,
Кушодадилу базмсоз омаданд. *Фирдавсӣ*

Ки будаст марде гаҳи бостон
Кушодадилу рӯй чун бӯстон. *Савдо*

**КУШОДАЗАБОН** کشاده‌زبان суханвар, фасеҳзабон; хушгап.

Ҷавоне биёмад кушодазабон,
Сухангӯю хуштабъу равшанравон. *Фирдавсӣ*

**КУШОДАЛАБ** کشاده‌لب *киноя аз* хандон.

... Ки бо ту чӣ гуфт, он кӣ хандон шудӣ,
Кушодалабу симдандон шудӣ? *Фирдавсӣ*

**КУШОДАН||КУШУДАН** کشادن||کشودن 1. боз кардан, яла кардан; *муқобили* **бастан** 1.

Чашм пӯшида чанд биншинӣ,
Хезу чашме кушой, то бинӣ. *Ҷомӣ*

Чун чашми падар ба рӯи фарзанд
Афтод, кушод аз дилаш банд. *Шоҳин*

**2.** фатҳ кардан, забт кардан.

Дар беморӣ назр кардаам, ки баъд аз сиҳҳат фалон қалъаро ... бикушоям. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** ошкор сохтан, фош кардан.

Ба ихтиёр тавонам, ки роз накшоям,
Фиғону нолаи беихтиёрро чӣ кунам? *Ҳилолӣ*

**4.** баён кардан, гуфтан, изҳор кардан.

Магар к-ӯ кушояд яке пандманд
Сухан бар дили шаҳрьёри баланд. *Фирдавсӣ*

Ҳар гаҳ, ки ба ҳам сабақ к у ш о д а н д,
Аз роҳи ниҳон варақ кушоданд. *Ҳилолӣ*

**5.** *маҷ.* равон кардан.

Мӯи зиёдат чу бароя зи чашм,
Гирьяи бисьёр кушояд зи чашм. *Хисрави Деҳлавӣ*

Саросема гашт ва арақи пешонии ӯ бикушод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳар қатра зи чашмаам, ки додӣ,
Аз чашмаи чашми ман кушодӣ! *Ҳилолӣ*

**кушодани кор** осон шудан; омад кардан, барор кардан.

Аз дари хонақаҳу мадраса корам накушуд,
Баъд аз ин хокнишини дари майхона шавам. *Ҳилолӣ*

**КУШОДАПЕШОНӢ** کشاده‌پیشانی кушодарӯй, хандонрӯй.

Ба ҳоҷате, ки равӣ, тозарӯю хандон рав,
Фурӯ набандад кори кушодапешонӣ. *Саъдӣ*

**КУШОДАРӮ(Й)** کشاده‌رو(ی) *киноя аз* меҳрубон; дӯстрӯй; хандонрӯй.

Агарчи кӯҳи ғаме бар дил аст Волеҳро,
Кушодарӯй ба ёдат ҳамеша чун саҳрост. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**КУШОИШ** کشایش 1. ҳал кардан, яктарафа кардан; осон кардан.

Аз хами абруви туам ҳеҷ кушоише нашуд,
Ваҳ, ки дар ин хаёли каҷ умри азиз шуд талаф. *Ҳофиз*

Чу дар кушоиши аҳком розият бинанд,
Зи ранҷҳо бираҳонанду муртазо-т кунанд. *Шамси Табрезӣ*

**2.** барор, омади кор.

Ҳар кӣ нахоҳад ҳаме кушоиши кораш,
Гӯ: Бишаву дасти рӯзгор фурӯ банд! *Рӯдакӣ*

Кушоиш аз дари сабр аст, маштоб,
Қароре гиру сабре кун ба ин боб. *Ҳилолӣ*

**КУШТАН** کشتن 1. ҷондореро беҷон кардан, қатл кардан, мурондан.

Подшоҳеро шунидам, ки ба куштани бегуноҳе ишорат кард. *Саъдӣ*

Қай зи майдони ту бархезам, ки баъд аз куштанам
Гарди ман ҳам барнахоҳад хост аз майдони ту. *Ҳилолӣ*

Агар бародари худро ҳозир накунӣ, бифармоям, ки туро бикушанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** хомӯш кардан (шамъ, чароғ ва ғ.).

Шабе ёд дорам, ки ёре азиз аз дар даромад, чунон беҳуд аз ҷой барҷастам, ки чароғам ба остин кушта гашт ... Биншаст ва итоб оғоз кард, ки маро дар ҳол ки бидидӣ, чароғ бикуштӣ, чӣ маънӣ дорад? *Саъдӣ*

Мурғи ҷазба ногаҳон паррад зи ғӯш,
Чунки дидӣ субҳ, шамъ он гаҳ бикуш. *Румӣ*

◇ **оҳаки кушта** оҳаки обрасида.

**КУШТАНГОҲ||КУШТАНГАҲ** کشتنگاه||کشتنگه ҷои махсус барои иҷрои ҳукми қатл, қатлгоҳ.

Ҷавоне ба донге карам карда буд,
Таманнои пире баоварда буд ...
Ба ҷурме гирифт осмон ногаҳаш,
Фиристод султон ба куштангаҳаш. *Саъдӣ*

**КУШТАНӢ** کشتنی 1. *сифати феълии замони оянда* **куштан**; **2.** лоиқу сазовори куштан, куштанбоб.

Агар ӯ куштанӣ будӣ, ман худ ӯро куштаме. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** чорпоёне, ки гӯшташон хӯрданист.

Фаровон набуд он замон парвариш,
Ки камтар буд аз куштаниҳо хӯриш. *Фирдавсӣ*

**КУШТОР** کشتار 1. кушташуда.

Ҳанӯз сих яке пеши мир бурда набуд
Аз он шикор, ки аз тири мир шуд куштор. *Фаррухӣ*

**2.** кушокуш, қиркунӣ; задухӯрди сахт.

**КУШТӢ** I کشتی *ниг.* **кустӣ** I.

**КУШТӢ** II کشتی *ниг.* **кустӣ** II.

**КУШУДА** کشوده *ниг.* **кушода.**

**КУШУДАН** کشودن *ниг.* **кушодан.**

**КУШУФТАН** کشفتن *ниг.* **кушудан.**

Якеро хонаи шодӣ кушуфта,
Якеро боғи пирузӣ шукуфта. *Фахриддини Гургонӣ*

**КУҲАН** کهن 1. кӯҳна.

Куҳан кунад ба замоне ҳамон куҷо нав буд,
Ва нав кунад ба замоне ҳамон ки хулқон буд. *Рӯдакӣ*

Куҳан ҷомаи хеш перостан
Беҳ аз ҷомаи орият хостан. *Саъдӣ*

2. солхӯрда, пир.

Дарахти куҳан буд ба майдони шоҳ,
Гузашта бар ӯ бар басе солу моҳ. *Фирдавсӣ*

Ман аз панди он кордони куҳан
Ҷуз аз шермардӣ нагуфтам сухан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. *маҷ.* кордида, таҷрибакор.

Қори ҳар буз нест хирман кӯфтан,
Гови нар мебояду марди куҳан. *Саъдӣ*

◇ **куҳан бор** *киноя аз* дунъё; **ин куҳан дайр** а) *киноя аз* дунъё; б) *киноя аз* осмон.

Наззорагиёни ин куҳан дайр
Дар марҳалаи назар сабуксайр. *Ҷомӣ*

**ин куҳан дафтар** *киноя аз* дунъё.

Вонамуди рагу пояш як сар
Хатти тақвими ин куҳан дафтар. *Бедил*

**ёри куҳан** ёри дерина, дӯсти қадим.

Аз ёри куҳан намекунӣ ёд,
Ин пешаи нав муборакат бод. *Ҷомӣ*

**КУҲАНДИЗ**||**КУҲАНДИЖ** کهن دز || کهن دژ арк, қалъаи кӯҳна.

**КУҲАНДӮЗӢ** کهندوزی 1. пинагарӣ; 2. *киноя аз* такроран гуфтани шеър ва суханони гуфташуда.

То тавонам, чу боди наврӯзӣ
Накунам даъвии куҳандӯзӣ. *Низомӣ*

**КУҲАНЛАНГ** کهن لنگ сустрафтор; пири сустрафтор.

Самандар чу парвона оташрав аст,
Валек ин куҳанлангу он хушрав аст. *Низомӣ*

**КУҲАНМАЙЗАР** کهن میزر 1. саллакӯҳна; 2. *маҷ.* қашшоқ, камбағал.

... Ки фардо шавад бар куҳанмайзарон
Ба дастори панҷаҳгазам сар гарон. *Саъдӣ*

**КУҲАНПАЙВАНД** کهن پیوند *киноя аз* хоназод.

Ғуломе, к-ӯ куҳанпайванд бошад,
На банда, балки хешованд бошад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КУҲАНСОЛ** کهن سال пир, солхӯрда.

Решаи нахли куҳансол аз ҷавон афзунтар аст,
Бештар дилбастагӣ бошад ба дунъё пирро. *Соиб*

**КУҲУЛАТ** *а.* کهولت миёнсолӣ, давраи ба сафедшавӣ сар кардани мӯй.

Араб куҳулатро мадҳ гӯянд. «*Равзат-ус-сафо*»

**КУҲУН** کهن *ниг.* **куҳан** 2.

Чу хидматгузорет гардад куҳун,
Ҳақи солиёнаш фаромуш макун! *Саъдӣ*

**КУҲУФ** *а.* کهوف *ҷ.* **каҳф** 1.

Бояд донист, ки дар ҷибол куҳуф ва мағорот бисьёр аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**КУҶО** کجا 1. *зарфи саволии макон* дар кадом ҷо?; 2. *зарфи нисбӣ* дар ҷое ки ..., дар он ҷо ки ...

Куҷо кас ангубин дорад,
Магас бар гирди хон дорад.*

**ҳар куҷо** ҳар ҷо, дар ҳар ҷо.

Ҳар куҷо ту бо манӣ, ман хушдилам,
Гар бувад дар қаъри ҷоҳе манзилам. *Румӣ*

3. *зарфи саволии замон* кай?, кадом вақт?

Валекин касеро, ки зан шӯй бошад,
Куҷо даргузорад ба гӯш ин суханро? *Анварӣ*

Агар чун занон ҳулла дар тан кунам,
Ба мардӣ куҷо дафъи душман кунам? *Саъдӣ*

4. *пайвандаки тобеъкунанда* ҳамчун ки.

Чу бишнохт, оҳангарӣ пеша кард,
Куҷо з-ӯ табар арраву теша кард. *Фирдавсӣ*

Макун бад бо касеву бад маяндеш,
Куҷо чун бад кунӣ, бад оядат пеш.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **ин куҷову он куҷо** ин аз он фарқ дорад, ину он баробар нест, ин бо он кай баробар шуда метавонад?

Теғи ҷаллодон каҷ асту абруи дилдор каҷ,
Ҳар ду хунрезанд, аммо ин куҷову он куҷо?*

**КӢ** کی *ҷонишини саволӣ* кадом кас?

Кӣ гуфт, пирзан аз мева мекунад парҳез,
Дурӯғ гуфт, ки дасташ намерасад ба дарахт.
*Саъдӣ*

**КӮ** کو *ниг.* **кӯй.**

Он саге дар кӯ гадое кӯр дид,
Ҳалқа меоварду далқаш медарид. (1) *Румӣ*

Дар он кӯ умрҳо гаштам, нагуфт он бевафо ҳаргиз,
Ки ин мискини саргардон чӣ меҷӯяд зи кӯи ман. (1)
*Ҷомӣ*

**кӯб** کوب *асоси замони ҳозираи* **кӯбидан, кӯфтан.**

**КӮБ** کوب зарб, лат, зарба.

Гил ба гил андарравад аз кӯби мех,
Хок тахи хок зи нерӯи бех. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кӯб хӯрдан** зарба хӯрдан.

**КӮБА I** کوبه 1. болға, путк.

Боз кушой, эй нигор, чашм ба ибрат,
То-т накӯбад фалак ба кӯбаи кӯбин.
*Хуҷастаи Сарахсӣ*

2. асбоби махсусе, ки мӯзадӯзон бо он чармро зада, нарму ҳамвор мекунанд.

**КӮБА II** کوبه гиёҳи хӯрданӣ.

Зи ғеша хӯрдану аз беҷавию беобӣ
Гиёи кӯба чунон буд чун гиёи шакар. *Унсурӣ*

**КӮБИДАН** کوبیدن *ниг.* **кӯфтан.**

Чу эшон аз он кӯҳ кананд санг,
Бад-он то бикӯбад сараш бе даранг. *Фирдавсӣ*

Гар касе дар ними шаб кӯбад дараш,
Медиҳад гавҳар беҳ аз симу зараш. *Румӣ*

**КӮБИН** کوبین кӯба, болғаи чӯбини ҷомашӯӣ.

В-он гаҳе фарзанди гозур гозурӣ созад зи ту,
Шӯяду кӯбад туро дар зери кӯбини заранг.
*Ҳакими Ғамноқ*

**КӮДАК** کودک бача, тифл.

Кӯдакӣ, дар сафар ту мард шавӣ,
Ранҷа аз роҳи гарму сард шавӣ. *Саноӣ*

Ҳар кӣ тез ва сабуксар бошад, ман бо вай чунон бозӣ кунам, ки кӯдакон бо гӯй бозӣ кунанд.
*Аҳмади Дониш*

**кӯдаки разеъ** бачаи ширхор.

Қасе, ки мезанад аз шикваи фалак ташнеъ,
Тамизи ақл надорад чу кӯдакони разеъ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**КӮДАКХӮ** کودک‌خو касе, ки рафтору хӯи бачагона дорад, бачатабиат.

Тифли ту гарчи ки кӯдакхӯ будаст,
Ҳар ду олам худ туфайли ӯ будаст. *Румӣ*

**КӮДАКӢ** کودکی 1. бачагӣ, тифлӣ, хурдсолӣ.

Яке паҳлавон баччаи шердил
Намояд бад-ин кӯдакӣ чер дил. *Фирдавсӣ*

*Ба ҳангоми барнонию кӯдакӣ*
Ба дониш тавон ёфтан зиракӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

2. вақти бачагӣ, айёми бачагӣ.

Писар дар кӯдакӣ сухан ҳама аз тиру камон гуфтӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

3. *маҷ.* кори бачагона, рафтори кӯдакона; беандешагӣ.

Пурсидамаш: Чӣ гунаӣ ва чӣ ҳолат аст? Гуфт:
То кӯдакон биёвардам, дигар кӯдакӣ накардам.
*Саъдӣ*

**КӮЖ** کوژ *ниг.* **кӯз** I.

**КӮЖПУШТ** کوژپشت *ниг.* **кӯзапушт.**

**КӮЗ** I||**КӮЖ** کوز||کوژ букрӣ, пуштхамида; хам.

Сипеҳре, ки пушти маро кард кӯз,
Нашуд пасту гардон ба ҷой аст нӯз. *Фирдавсӣ*

Пирзане мӯй сияҳ карда буд,
Гуфтамаш: эй момаки деринарӯз,
Мӯй ба талбис сияҳ карда гир,
Рост нахоҳад шудан ин пушти кӯз. *Саъдӣ*

Маро рӯзгор инчунин кӯж кард,
Диле пурумеду сари пур зи дард. *Фирдавсӣ*

**КӮЗ** II کوز *шакли арабишудаи* **кӯза.**

Кӯрдил ҳамчу кӯзи май бошад,
Тезмағзу заифпай бошад. *Саноӣ*

**КӮЗА** کوزه зарфи сафолини дастадори майдатар аз хум.

Ин кӯза чу ман ошиқи зоре будаст,
Дар банди сари зулфи нигоре будаст.
Ин даста, ки бар гардани ӯ мебинӣ,
Дастест, ки бар гардани ёре будаст. *Хайём*

Нест авҷи эътибори пучмағзонро сабот,
Кӯзаи холӣ фитад зуд аз канори бомҳо. *Соиб*

**кӯзаи обнадида** а) кузаи нави обнарасида; б) *киноя аз* одами бетаҷриба; **кӯза кашидан** *киноя аз* май хӯрдан, нӯшидан.

**КӮЗАГАР** کوزه‌گر кӯзасоз, кулол.

Ин кӯзагарон, ки даст дар гил доранд,
Ақлу хираду ҳуш бар он бигморанд.
Муштү лагаду тапонча то чанд зананд,
Хоки падарон аст, чӣ мепиндоранд?! *Хайём*

**КӮЗАПУШТ**||**КӮЗПУШТ**||**КӮЖПУШТ** کوزه‌پشت||کوزپشت||کوژپشت букрӣ, пуштхамида.

Гуфт: Фалон нимшаб, эй кӯзпушт,
Бар сари кӯи ту фалонро кӣ кушт? *Низомӣ*

Моҳ гоҳе чу рӯи ёри ман аст,
Гаҳ чу ман кӯжпушту зарду низор. *Қамарӣ*

◇ **ин кӯзпушт** *киноя аз* осмон, фалак.

Ҳаме каж бувад кори ин кӯзпушт,
Бихоҳад ҳаме буд бо мо дурушт. *Фирдавсӣ*

**(ин) кӯзпушти миноранг** *киноя аз* осмон.

Қасе чӣ донад, к-ин кӯзпушти миноранг
Чӣ гуна мулеи озори мардуми доност. *Анварӣ*

**КӮЙ** کوی 1. роҳи калон; роҳ.

Бар манзаре, ки назар бар кӯй дошт, биншастӣ ва дар он роҳ менигаристӣ. *Авфӣ*

Ақл дар кӯи ишқ нобиност,
Оқилӣ кори Бӯалӣ Синост. *Саноӣ*

2. кӯча; маҳалла, гузар.

Бизорид вақте зане пеши шӯй,
Ки дигар махар нон зи баққоли кӯй. *Саъдӣ*

Ҳар хона, ки дар кӯи тараб сохта будем,
Селоби ғаме омаду барканд зи бунёд.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ба кӯят ояму рӯят набинам, ваҳ, чӣ ҳол аст ин,
Ки он ҷо баҳри дидор ояму девору дар бинам.
*Ҳилолӣ*

◇ **дар кӯи адам фиристодан** *киноя аз* нобуд кардан, куштан.

Он бечора, ки болу пар бар бод дода буд, шаббодае дар кӯи адам фиристод. *Садри Зиё*

**КӮК** I کوک гиёҳест хобовар, коҳу.

Хоб дар чашм оварад гӯянд кӯку кӯкнор,
То фироқи рӯи ӯ доруи бехобӣ шавад. *Хисравонӣ*

**КӮК** II کوک *мус.* мувофиқ намудани овозҳо дар мусиқӣ, ҳамоҳангӣ; ҷӯр.

Қамчавоб аст ӯву ман ҳам камсуол афтодаам,
Кӯк гардидаст хуш бо ҳам наю танбӯри мо. *Зуҳурӣ*

Гар рабти каломи куфру дин дарёбӣ,
Сози ҳама кӯк аст ба оҳанги ғараз. *Бедил*

**КӮКАЛТОШ** *т.* کوکلتاش яке аз ду бачае ки шири як зани бегонаро хӯрдаанд, ҳамшир, ширхӯра.

Баъд аз он Алиноқ бо Ёсорғул ва Тағой — кӯкалтоши Аҳмад ба Манқилой аз Қазвин равон шуд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КӮКНОР** کوکنار гиёҳест, ки ғӯзаи он донаҳои майда дорад, аз он равған мекашанд, шираи пӯсту ғӯзааш кайфовару хобовар аст ва аз ширан танаи он тарьёк мегиранд; хашхош; тухми хашхош.

Бими ту бедор дорад бадсиголонро ба шаб,
Ҳамчу к-андар хоб дорад кӯдаконро кӯкнор.
*Фаррухӣ*

Хоби бахтам дароз шуд, магараш
Чарх ҷуз кӯкнор менадиҳад. *Анварӣ*

**КӮЛ** *т.* کول ҷое, ки дар он оби бисьёр ҷамъ шуда аст, толоб.

Кӯли ту аз қиёс, ки гар баркашад касе
Як кӯза об аз ӯ, ба замон тирагун шавад. *Унсурӣ*

Шаҳ чу ҳавзе дон, ҳашам чун лӯлҳо,
Об аз лӯла равад дар кӯлҳо. *Румӣ*

**КӮЛА** کوله камингоҳи шикорчиён.

То ки ояд ба дом мурғи мурод,
Ҳамчу сайёд монда дар кӯла. *Низорӣ*

**КӮЛАБОР||КӮЛБОР** کوله‌بار||کولبار боре, ки онро ба пушт ё китф бардошта мебаранд, пуштора; борхалтаи ба пушт басташаванда.

Кӯлабори орзӯе баста дил,
К-осмон зад зӯру аз ҷо барнадошт. *Зуҳурӣ*

**КӮЛАК** کولک сабадчае, ки пахтаи ресиданиро дар он нигоҳ медоранд.

Зан бурун кард кӯлак аз ангушт
Қард бар дуки дукресӣ пушт. *Лабибӣ*

**КӮЛБОР** کولبار *ниг.* **кӯлабор.**

**КӮМОЧ||КӮМОҶ** کوماچ||کوماج *ниг.* **кумоҷ** II.

**КӮПИЁЗА** کوپیازه *шакли дигари* **кӯҳпиёз.**

Батар аз кӯпиёзаи балхӣ,
Суханаш дар хушӣ на, дар талхӣ. *Саноӣ*

**КӮПОЛ||КУПОЛ||ГӮПОЛ||ГУПОЛ** کوپال||گوپال 1. гурз, амуд.

Ба пой оварад захми кӯполи ман,
Наронад касе найза бар ёли ман. *Фирдавсӣ*

Аз ӯ бод бар Соми Найрам дуруд,
Худованди гӯполу шамшеру хӯд. *Фирдавсӣ*

Бар он буд раъям, ки азм оварам,
Ба гупол бо пил разм оварам. *Низомӣ*

2. *маҷ.* қуввату тавоноӣ.

Қунун мурғи айшам фурӯ рехт бол,
Фитод ахтари бахти ман дар вабол.
Ҷавонию кӯполу нерӯ намонд,
Зи ман ҳеҷ як номи некӯ намонд. *Фирдавсӣ*

**КӮПАЛА** I کوپله қуфл, қулф.

**КӮПАЛА** II کوپله 1. хубоб.

Нест оини вафоят ҳеҷ маҳкам ҳамчунон-к
Рӯзи борон шаҳрҳо дар қуббаву дар кӯпала.
*Заҳири Форьёбӣ*

2. тоқе, ки дар рӯзҳои ҷашн барои зинати шаҳр месохтаанд.

**КӮР** کور касе, ки чашмҳояш намебинад, нобино.

Чунон ки хушии чашм рӯшноист ва нохушии вай торикӣ ва рӯшноии қавӣ вайро кӯр кунад.
*Ибни Сино*

**кӯри модарзод** касе, ки аз модар кӯр таваллуд шудааст.

Гар иён хоҳӣ, зи хоки поки эшон сурма соз,
З-он ки эшон кӯри модарзодро раҳбон кунанд.
*Шамси Табрезӣ*

**КӮРА** کوره оташдоне, ки дар он маъдан мегудозанд ва хишту оҳак мепазанд; хумдон.

Ва ҳарорати ҳаво кураи хокро чун кӯраи оҳан метофт ва лаъл дар дурҷи кон чун сиришки дидаи ошиқон қатраи хун мешуд. *Восифӣ*

Аз доғи писар, зи ҳавли ин ҳам,
Бигдохт танам ба кӯраи ғам. *Шоҳин*

**КӮРБОТИН** کورباطن *киноя аз* бадтинат, каҷтабъ; дилсиёҳ.

Модор чашм аз ин кӯрботинон инсоф,
Ки гаштааст ба Анқо ҳамошиён инсоф. *Соиб*

**КӮРДИЛ** کوردل *киноя аз* нодон, ҷоҳил; аҳмақ, аблаҳ.

Ҳикоят бозҷуст аз зердастон,
Ки мастам, кӯрдил бошанд мастон. *Низомӣ*

Васфи ҳуснат бо рақиби кӯрдил гуфтан чӣ суд?
Оина баҳри чӣ пеши чашми нобино ниҳам? *Ҷомӣ*

**КӮРКАШ** کورکش касе, ки дасти кӯрро гирифта ӯро мебарад, асокаш.

Наргиси бедида равон кӯрваш,
Хор асо, боди хазон кӯркаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КӮРОБ** کوراب 1. ташнае, ки то серӣ об нӯшида натавониста бошад; 2. сароб.

Баҳри об ар равӣ сӯи кӯроб,
Гум кунӣ ҷону з-ӯ наёбӣ об. *Унсурӣ*

**КӮРШАБПАРАК** کورشبپرک ҷонварест, ки дасту пои бо парда ба ҳам пайвастааш ҳамчун бол хизмат мекунад ва рӯзҳо бинобар надидани чашмаш аз лона намебарояд, хаффош, ватвот.

Обои олии ту бувад кӯршабпарак,
Абнои софили ту ҳам аз ҷинси сифлагон. *Сайидо*

**КӮРӢ** کوری нобиноӣ; ◊ **ба кӯрии** *касе* бар хилофи майли касе, ба қасди касе.

Гарде аз раҳгузари дӯст ба кӯрии рақиб
Баҳри осоиши ин дидаи хунбор биёред. *Ҳофиз*

**КӮС** کوس 1. зарба, зарбу лат, такон, садама.

Табар азбаски зад ба душман кӯс,
Сурх шуд ҳамчу лолакони хурӯс. *Рӯдакӣ*

Зи Рустам бипурсид пурмоя Тӯс
Ки чун ёфт пил аз таки гӯр кӯс. *Фирдавсӣ*

**кӯс хӯрдан** зарба хӯрдан, лат хӯрдан.

Зи ногаҳ бар ӯй андарафтод Тӯс,
Ту гуфтӣ зи пили дамон хӯрд кӯс. *Фирдавсӣ*

2. нақораи калон; табл, духул.

Бигӯй, то кӯс бизананд ва лашкарҳо барнишинад.
*Авфӣ*

**кӯси рӯин** нақораи биринҷӣ.

Кӯси рӯин баланд кард овоз,
Захма бар коса рехт косанавоз. *Низомӣ*

**кӯс задан** табл задан, нақора задан.

Ҳангоми саҳар абр занад кӯс ҳаме,
Бо боди сабо бед занад лӯс ҳаме. *Манучеҳрӣ*

◊ **кӯс баркашидан** *киноя аз* азимат кардан, ҳаракат кардан.

Ба Ҳиндустон баркашидем кӯс,
Чу ҳинду шуд аз гард моҳ обнӯс. *Низомӣ*

**кӯс задан** *бо касе, чизе* даъвии баробарӣ кардан *бо* касе ё чизе.

Рояти маймун-т ки шуд чархтоб,
Кӯс зада бо аламӣ офтоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кӯс (фурӯ) кӯфтан** нақора навохтан (барои изҳори хурсандӣ, хушомад ва ғ.).

Ба тадбир шояд фурӯ кӯфт кӯс,
Ки бо ғолибон чора зарқ асту лӯс. *Саъдӣ*

**кӯси** *чизеро* **баланд сохтан** овоза кардан; **кӯси расвоии** *касе* **бар сари бозор задан** касеро бисьёр расво кардан; **кӯси раҳил (ё реҳлат) задан (ё кӯфтан, сохтан)**

а) нақоразанӣ барои хабар додани кӯч ва сафар, нидои сафар, бонги кӯч.

Заданд аз Қаробоғ кӯси раҳил,
Алам баста бар кӯҳаи наррапил. *Ҳотифӣ*

Бомдоди пагоҳ кӯси раҳил кӯфта ва умарову сипоҳ ба даргоҳ муҷтамеъ гашта. *Аҳмади Дониш*

б) *киноя аз* расидани аҷал, мурдан.

Чун кӯси реҳлат баландовоза сохт, бародари бузург... бар тахти комронӣ нишаст. *«Нигори дониш»*

Хиҷил он кас, ки рафту кор насохт,
Кӯси реҳлат заданду бор насохт. *Саъдӣ*

**кӯсси набард бар пил бастан** *киноя аз* тайёрӣ дидан ба ҷанг, азми ҷанг намудан.

Чу бар пил бандем кӯси набард,
Барорем аз дашти Қипчоқ гард. *Ҳотифӣ*

**КӮСА** کوسه шахсе, ки тамоман риш надорад ва ё дар манаҳаш чанд мӯй рӯидааст.

Кӯсаи камриш диле дошт танг,
Ришкашон дид якеро ба ҷанг,
Гуфт: Рухам гарчи зуҷоҷиваш аст,
Эминӣ аз ришкашон ҳам хуш аст.*

◇ **кӯсаи ришпаҳн** чизи номумкин.

**КӮСАБАРНИШИН** کوسه‌برنشین идест, ки эрониёни қадим дар аввали моҳи озар ҷашн мегирифтанд ва дар он рӯз кӯсаеро ба хар савор карда, дар бозору кӯча мегаштанд ва аз мардум пул меғундоштанд.

**КӮСТ** کوست *ниг.* **кӯс** 2.

Далерон натарсанд з-овози кӯст,
Ки ду пора чӯб асту як пора пӯст. *Фирдавсӣ*

**КӮТАЛ||КУТАЛ** کوتل||کتل теппаи баланд; ағба.

Маънии баланди ман фаҳми тунд мехоҳад,
Сайри фикрам осон не, кӯҳаму кутал дорам. *Бедил*

**КӮТАҲ** کوته *ниг.* **кӯтоҳ**.

**КӮТАҲБАҚО** کوته‌بقا кӯтоҳумр, бебақо.

Пашша аз пил кам зияд бисьёр,
З-он ки кӯтаҳбақо бувад хунхор. *Саноӣ*

**КӮТАҲДАСТ** کوته‌دست *ниг.* **кӯтоҳдаст**.

**КӮТАҲДАСТӢ** کوته‌دستی *ниг.* **кӯтоҳдастӣ**.

**КӮТАҲНАЗАР** کوته‌نظر *ниг.* **кӯтоҳназар**.

**КӮТАҲОСТИН** کوته‌آستین *ниг.* **кӯтоҳостин**.

**КӮТАҲӢ** کوتهی *ниг.* **кӯтоҳӣ**.

**КӮТВОЛ||КУТВОЛ** *х.* کوتوال қалъабон, дижбон, маъмури муҳофизаи қалъа.

Руқъае дода, то ба кӯтволи ҳисор бидиҳам. *Авфӣ*

Ва амири бузургро бар ин ҳисор кӯтвол сохта буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**КӮТОҲ||КӮТАҲ** کوتاه||کوته 1. он чӣ дарозиаш кам аст, қасир (оид ба замон ва масофат); *муқобили* **дароз** 1.

Зи соле ба Истахр будӣ се моҳ,
Ки кӯтоҳ будӣ шабони сиёҳ. *Фирдавсӣ*

Пои мо ланг асту манзил бас дароз,
Дасти мо кӯтоҳу хурмо бар нахил. *Ҳофиз*

2. қадпаст.

Маликзодаеро шунидам, ки кӯтоҳ буд ва ҳақир... *Саъдӣ*

Кӯтоҳи хирадманд беҳ аз нодони баланд. *Саъдӣ*

3. мухтасар, ғайримуфассал.

Сухан кӯтаҳ, ки, Савдо, доғам аз яъс,
Набошад ҳеҷ кас монанди ман доғ. *Савдо*

**кӯтоҳ кардан** мухтасар кардан; бас кардан, тамом кардан.

Бипечид, аз он пас яке оҳ кард,
Зи неку бад андеша кӯтоҳ кард. *Фирдавсӣ*

Ҳофиз, гарат зи панди ҳакимон малолат аст,
Кӯтаҳ кунем қисса, ки умрат дароз бод! *Ҳофиз*

Дар он хона сухан кӯтоҳ карданд,
Ба дигар хона манзилгоҳ карданд. *Ҷомӣ*

**кӯтоҳ шудан** тамом шудан, ба охир расидан.

Ба ҳар ду сипаҳбуд чунин гуфт шоҳ,
Ки кӯтоҳ шуд бар шумо ранҷи роҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **кӯтоҳ шудани даст** *аз чизе* бебаҳра мондан, маҳрум шудан аз чизе.

Чу кӯтоҳ шуд дасташ аз иззу ноз,
Кунад дасти хоҳиш ба дарҳо дароз. *Саъдӣ*

**КӮТОҲДАСТ||КӮТАҲДАСТ** کوتاه‌دست||کوته‌دست 1. *киноя аз* оҷиз, нотавон.

Миёни ду бадхоҳи кӯтоҳдаст
На фарзонагӣ бошад эмин нишаст,
Ки гар ҳар ду бо ҳам сиголанд роз,
Шавад дасти кӯтоҳи эшон дароз. *Саъдӣ*

2. покдоман, порсо, худдорикунанда; беозор, боинсоф.

Баландҳиммату кӯтоҳдаст дастуре,
Ки қадри чархи баланд аст пеши ӯ кӯтоҳ. *Муиззӣ*

...Марде буд диндор, парҳезгор, кӯтоҳдаст. *Авфӣ*

**КӮТОҲДАСТӢ||КӮТАҲДАСТӢ** کوتاه‌دستی||کوته‌دستی 1. оҷизӣ, нотавонӣ.

Дил ба ин кӯтоҳдастӣ дар ҳавои қадди ӯ,
Метапад, ёрон, бибинедаш зиҳӣ тӯли амал. *Савдо*

2. покдоманӣ, порсоӣ; беозорӣ, таҷовуз накардан ба ҳаққи касе.

Кӯтоҳдастӣ ва покдомании ман бар тамоми халқу ҳашам равшан шавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**КӮТОҲНАЗАР||КӮТАҲНАЗАР** کوتاه‌نظر||کوته‌نظر кӯтоҳбин, маҳдудфикр; камақл.

Бифармуд кӯтаҳназар, то ғулом
Биронддаш ба зорию заҷри тамом. *Саъдӣ*

**КӮТОҲОСТИН||КӮТАҲОСТИН** کوتاه‌آستین||کوته‌آستین худдорикунанда; *киноя аз* зоҳид.

Ба зери далқи муламмаъ камандҳо доранд,
Дароздастии кӯтоҳостинон бин! *Ҳофиз*

Сӯфӣ пиёлапаймо, соқӣ қаробапуркун,
Эй кӯтаҳостинон, то кай дароздастӣ?! *Ҳофиз*

**КӮТОҲӢ||КӮТАҲӢ** کوتاهی||کوتهی 1. камдарозӣ; *муқобили* **дарозӣ** 1.

Бо дӯстон кунам зи дарозии шаб гила,
Эшон ҳамекунанд шикоят зи кӯтаҳӣ.*

2. мухтасарӣ.
Эй Саноӣ, сухан дароз макаш,
Кӯтаҳӣ беҳ зи қиссаи нохаш. *Саноӣ*
3. *маҷ.* камбудӣ, нуқсон.
Эй ҷони ман тасаддуқи ҷони ту, афв кун,
Ҳар кӯтаҳӣ, ки аз мани бечора сар зада. *Шоҳин*
4. *маҷ.* оҷизӣ, нотавонӣ.
Дастам зи кӯтаҳӣ гиреҳе во намекунад,
Аз побараҳнагӣ ситам аз хор мекашам. *Сайидо*

**кӯфт** كوفت *асоси вамони гузаштаи* **кӯфтан.**

**КӮФТ** كوفت зарба, зарбу лат.
Адӯи давлати ӯро ҳамеша кӯфт расад,
В-агар сараш ҳама пешонӣ аст чун мисмор. *Саъдӣ*

**КӮФТА** كوفته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **кӯфтан; 2.** кӯфташуда, хаста, мондашуда, шалпар; озурда.
Ба роҳшоҳи ниёз-андарун сафар масигол,
Ки мард кӯфта гардад бад-он раҳ-андар сахт.
*Кисоӣ*
Ман банда чунон кӯфтаи ҳодиса будам,
Гуфтӣ, ки изомам зи лагадкӯб руфот аст. *Анварӣ*
3. хӯроке, ки бо гӯшти кӯфта, биринҷ ва дорувор-ҳои гуногун тайёр карда мешавад.
Кӯфта бар суфраи ман гӯ: Мабош!
Кӯфтаро нони тиҳӣ кӯфтаст. *Саъдӣ*

◇ **кӯфтаи ҳамсоя тухми ғоз дорад** *зарб.* чизи дигарон ба назар беҳтар аз они худӣ менамояд.

**КӮФТАН** كوفتن кӯбидан, задан; майда кардан, зада хурд кардан.
Дило, то кай ҳамеҷӯӣ маниро,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро. *Рӯдакӣ*
Гаҳ синаву гаҳ канору абрӯ
Мекӯфт ба санги турбати ӯ. *Шоҳин*

**кӯфтани дил** тапидани дил.

**КӮФТАХОТИР** كوفته‌خاطر ранҷидахотир, озурда; ғамгин.
Эшон аз он ҷиҳат кӯфтахотир мегаштанд ва бо ӯ бад мешуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**КӮФШОНА** كوفشانه бофанда.
Нафрин кунам зи дард фиоли замонаро,
Қ-ӯ кибр доду мартабат ин кӯфшонаро,
Онро, ки бо макую калоба бувад шумор,
Барбат куҷо шиносаду чангу чағонаро?!
*Шокири Бухороӣ*

**КӮФҶОН** كوفجان кафас, ҷои нигоҳ доштани паррандагон.
Гар бипаррад мурғи ҷон аз кӯфҷони тан маро,
Ҳамчунон андар ҳавоят то қиёмат пар занад.
*Мунҷик*

**КӮЧ I** كوچ **1.** ҳаракат кардани тоифа ё шахсони ҷудогона аз ҷое ба ҷое бо бору буна.
Кӯчат муборак асту надорам ба даст ҳеҷ
Ҷуз хаймакӯҳнаеву ду тарке барои кӯч.
*Қатрон*
**2.** номи тоифае аз бодиянишинони кӯҳҳои атрофи Кирмон, ки дар ҷанговарию ғоратгарӣ шӯҳрат доштанд.
Гузин кард аз он номдорон савор
Далерони ҷангӣ даҳу ду ҳазор:
Ҳам аз паҳлавӣ, порс, кӯчу балуч,
Зи гелони ҷангию дашти Суруҷ. *Фирдавсӣ*

**КӮЧ II** كوچ ҷуғз, бум.
В-ар хумой аз назари ҳиммати ӯй афтад дур,
Шуму вайронанишин гардад монандаи кӯч.*

**КӮЧ III** كوچ *ниг.* **коҷ IV.**

**КӮЧА** كوچه роҳи даруни шаҳр ва деҳа; гузар, маҳалла.
Эй ки аз кӯчаи маъшуқаи мо мегузарӣ,
Бар ҳазар бош, ки сар мешиканад девораш. *Ҳофиз*
Сӯи кӯчаи маъшуқ, Сайидо, давидан чист?
Доғи тоза гул кардаст, нола баркашидан чист?
*Сайидо*

**кӯчаи бунбаста (ё сарбаста)** кӯчае, ки роҳи баромад надошта бошад.
Дили маро зи хами зулфи ӯ раҳоӣ нест,
Бадар зи кӯчаи бунбаста ҳеҷ кас назадаст. *Соиб*

**кӯча (боз)додан** роҳ додан.
Ҳар куҷо ӯ ҳамла кардӣ, ҷумлаи мардум аз пеши ӯ бигурехтандӣ ва кӯча боздодандӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **кӯчаи бостон** дунё, олам; **кӯчаи хамӯшон** гӯристон, қабристон.
Ёди шаҳодати ишқ дар кӯчаи хамӯшон,
Қ-осудагӣ зи мо бурд ғавғои зиндагонӣ. *Туғро*

**КӮЧАБОҒ** كوچه‌باغ роҳе, ки аз байни боғот ва дарахтзорҳо мегузарад.
Ва дар кӯчабоғҳо мегузаштанд, вақти рафтан Маъмун дар соя мерафт. *Аҳмади Дониш*
Дар кӯчабоғи зулф хазонро гузор нест,
Дилро ба он ду силсилаи мушкбор бахш. *Соиб*

**КӮЧАГАРД** كوچه‌گرد касе, ки дар кӯчаҳо сарсариёна мегардад, оворагард, саргардон, сарсон.
Золими муфлис чу саги кӯчагард,
Лобакунон пеш равад баҳри хард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**КӮЧАГАРДӢ** كوچه‌گردی оворагардӣ, саргардонӣ; беҳуда вақт гузарондан.
Нашуд ҷуз сӯхтан аз кӯчагардӣ ҳосили умрам,
Ба шаҳри тирабахтӣ машъали шабгардро монам.
*Сайидо*

**КӮЧАК** كوچک хурд, майда; хурдсол.
Гарчи набошад ҳалол дур бикардан
Бачаи кӯчак зи шири модару пистон... *Рӯдакӣ*
Ҳар кӣ душмани кӯчакро ҳақир шуморад, бад-он монад, ки оташи андакро мӯҳмал мегузорад.
*Саъдӣ*

**КӮЧАКДИЛ** كوچک‌دل *киноя аз* хушхулқ, хушмуомила.

**КӮЧАКДИЛӢ** كوچک‌دلی *киноя аз* хушхулқӣ, хушмуомилагӣ, некрафторӣ.
Саҳл бошад ишқ, агар аз хок бардорад маро,
Меҳр аз кӯчакдилӣ бисьёр шабнамро навохт. *Соиб*

**КӮЧИДАН** كوچیدن сафар кардан аз ҷое ба ҷое барои истиқомати доимӣ, кӯч кардан.

**КӮЧИК** كوچک *ниг.* **кӯчак.**

**КӮЧОКӮЧ** كوچاكوچ кӯчидани пай дар пай.

Зи кӯчокӯчи аъроби тавонгар
Намуд он дашт чун саҳрои маҳшар. *Мулҳам*

**кӯш** كوش *асоси замони ҳозираи* **кӯшидан.**

**КӮШ** كوش саъй, ҷаҳд, ғайрат.

Ҳар он чиз, к-андар ҷаҳон н-оварӣ,
Ҷаро кӯш дорӣ, ки берун барӣ? *Абӯшакури Балхӣ*

То накунад дӯст назар, зоеъ аст
Саъйи ману ҷаҳди ману кӯши ман. *Низорӣ*

**КӮШИДАН** كوشيدن 1. саъю кӯшиш кардан, ҷаҳд кардан, ғайрат намудан.

Пӯзиш бипазираду гуноҳ бубахшад,
Хашм наронад, ба афв кӯшаду ғуфрон. *Рӯдакӣ*

Айб аст, ки дар ҳунар накӯшӣ,
Сад айб ба як ҳунар напӯшӣ. *Ҳилолӣ*

2. бо касе ҷангу ҷидол кардан; набард кардан.

Бикӯшид бо Қорани размзан
Дигар гурд — Гаршосп аз он анҷуман. *Фирдавсӣ*

Оҳу бо шер кай тавонад кӯшид,
Ҷуғзак бо боз кай тавонад паррид? *Манучеҳрӣ*

**КӮШИШ** كوشش 1. ҷаҳд, саъй, ғайрат.

Ҳалқа шуд пушти камону тир шуд паррехта,
Қувват аз пирону кӯшиш аз ҷавонон бурдаанд. *Саидо*

2. ҷанг, ҷидол; набард.

Пароканда шуд турк сесад ҳазор,
Ба ҷое набуд кӯшишу корзор. *Фирдавсӣ*

Зи ҳар ду тараф кӯшиш аз ҳад гузашт,
Шикаст охир омад ба солори дашт. *Ҳотифӣ*

**КӮШК** كوشك бинои бошукӯҳ дар беруни шаҳр, ки дар атрофаш боғ дорад; қаср.

Зери хок-андарун шуданд онон,
Ки ҳама кӯшкҳо бароварданд. *Рӯдакӣ*

Ва аз кӯшк роҳ ба матбах аст дар зери замин. *Носири Хисрав*

Доранда Муқимхоҷа аз хосони мост, бояд ки кӯшке... маа асбобу анҷом дода шавад. *Садри Зиё*

**КӮҲ** كوه баромадагии калону баланд дар сатҳи замин, ҷабал.

Ба вилоятҳое, ки сӯи Самарқанд аст, бар кӯҳҳо барфҳо гудохтӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **кӯҳи Ахзар** *ниг.* **кӯҳи Қоф; кӯҳи камаркаш** кӯҳи баланд.

Чу лаъли хур аз кон баровард сар,
Зи зар баста кӯҳи камаркаш камар. *Хоҷу*

**кӯҳи оташхез** кӯҳи *оташфишон*, вулкан; **кӯҳи охта** кӯҳи баланд.

Ба ҳадди ханҷару наъли таковарон кардӣ,
Замини ҳомун дарьёву кӯҳи охта ғор. *Масъуди Саъд*

**кӯҳи равон** (*ё* **раванда)** *киноя аз* асп.

Ба кӯҳи раванда даровард пой,
Чу пӯлод гӯё равон шуд зи ҷой. *Низомӣ*

**кӯҳи саркаш** кӯҳи баланд.

В-аз ин кӯҳи саркаш ба ҳомун расам. *Хоҷу*

**кӯҳи Қоф** кӯҳе, ки гӯё атрофи тамоми оламро фаро гирифтааст.

Гоҳ хуршеду гаҳе дарьё шавӣ,
Гоҳ кӯҳи Қофу гаҳ Анқо шавӣ. *Румӣ*

**кӯҳу шах** кӯҳ, доманаи кӯҳ.

Дирам бар дирам кисаи кӯҳу шах
Гиреҳ баста чун пушти моҳӣ зи ях. *Низомӣ*

**кӯҳ кандану муш баровардан** меҳнати зиёд карда натиҷаи ноҷиз гирифтан; **кӯҳро ба сӯзан сунбидан** ба иҷрои кори номумкине кӯшидан.

Ҳаргиз накунад бар ту асар ҷораи душман,
Ҳаргиз нашавад бар ту раво ҳилаи мӯҳтол,
К-он ҷора чу сунбидани кӯҳ аст ба сӯзан,
В-он ҳила чу паймудани об аст ба ғарбол. *Муиззӣ*

**кӯҳ ба кӯҳ нарасад, мардум ба мардум расад.** *зарб.*

Бовар накардаме, ки расад сӯи кӯҳ кӯҳ,
Мардум расад ба мардум — бовар бикардаме. *Хоқонӣ*

**КӮҲА** كوهه 1. пушта; қисми баромадагии ҳар чиз, дӯнгӣ; **кӯҳаи пил** пушти пил; болои пил.

Бигуфт ину бар кӯҳпайкар нишаст,
Чу бар кӯҳаи пили нар шери маст. *Хоҷу*

2. қулла, баландии кӯҳ.

Васфи даромади олам аст ин ки бонги кӯс
Ҳамчун садои кӯҳ буд аз кӯҳаи ҷибол. *Хисрави Деҳлавӣ*

3. қисмҳои барҷастаи пасу пеши зин; қоши зин.

Чу Гударз гетӣ бар он гуна дид,
Зи кӯҳа амуде гарон баркашид. *Фирдавсӣ*

Ҳар саворе дарахте бурannд ва пеши кӯҳаи зин гирифтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

4. мавҷи об.

Чунон кӯҳа зад баҳри инъоми омат,
Ки уммедро қуввати ошино нест.*

5. ҳамла.

Чу дар маърака баркашам теғи тез,
Ба кӯҳа кунам кӯҳро сангрез. *Низомӣ*

**КӮҲАГИРИФТА** كوهه گرفته роҳи кӯҳ пешгирифта, кӯҳу биёбонгард; *киноя аз* девона, маҷнун.

Аз кӯҳаи ғам шукӯҳ бигрифт,
Чун кӯҳагирифта кӯҳ бигрифт. *Низомӣ*

**КӮҲБАД** كهبد *ниг.* **кӯҳбуд** II.

**КӮҲБАЛА||КӮҲБАЛ** كهبله||كهبل аблаҳ; нодон, ҷоҳил.

Гар най кӯҳбала, ҷаро гаштӣ
Ба дари хонаи раиси хасис? *Баҳромӣ*

**КӮҲБУД** I كهبد кӯҳнишин; гӯшанишин; *киноя аз* обид, зоҳид, порсо.

... Ки эй кӯҳбуд, ба ҳаққи кирдигорат,
Ки эмин кун маро дар зинҳорат. *Низомӣ*

**КӮҲБУД** II||**КӮҲБАД** كهبد хазинадори подшоҳ; андозҷамъкунанда.

Маро зи кӯҳбуди зишт аст ғабни бисьёре,
Раҳо накун сарӣ ӯ то бувад саломати ту,
Зи ту бистонад ба мо ҳаменадҳад,
Муҳол бошад сими ӯ барад маломати ту. *Мунҷик*

Набояд ҳаме, к-ин дирам хӯрда шуд,
Раду мубаду кӯҳбуд озурда шуд. *Фирдавсӣ*

**КӮҲИСТОН** كوهستان||كهستان **1.** замине, ки дар он кӯҳ бисёр аст, кӯҳсор; **2.** номи вилоятест дар ҷануби Хуросон, ки ба номи Кӯҳистон низ машҳур аст ва шаҳрҳои Қоин, Тун, Гунобод ва Туршез аз тобеоти он анд.

Замини Кӯҳистон варо дод шоҳ,
Ки будӣ сазовори тахту кулоҳ. *Фирдавсӣ*

**КӮҲКАН** كوه كن **1.** коргаре, ки дар кон маъдан мекананд; коргари кон; сангтарош; **2.** лақаби Фарҳод, ки гӯё бо хоҳиши Ширин кӯҳро канда, ҷӯй баровардa буд.

Ошиқ манам, ҳикояти Фарҳод то ба кай?
Ҷон канданам бубин, сухан аз кӯҳкан макун!
*Ҳилолӣ*

Кӯҳкан ҷон ба абас мебозад,
Кандани кӯҳи ғамаш ночор аст. *Туғрал*

**КӮҲКОН** كوهكان *шакли дигари* **кӯҳкан** (дар шеър).

Наёбад ҳаме кӯҳкон сими пок,
Ба кон-андарун гавҳараш гашта хок. (1) *Унсурӣ*
Зи ҷон ба фикрати мӯҳкам бурун кунанд саноят,
Зи кӯҳ сим ба оҳан бурун кунад кӯҳкон. (1)
*Унсурӣ*

**КӮҲКӮБ** كوه كوب *киноя аз* асп.

Ба кӯҳкӯби саркаш дарафканд зин,
Равон шуд сӯи марзи Туронзамин. *Ҳоҷу*

**КӮҲЛ** *а.* كحل сурма.

Чашмам ба роҳи мақдами туст, эй сабо, биёр
Гарде зи кӯи дӯст, ки кӯҳли кароматаст.
*Мушфиқӣ*

Бо нигоҳе хонаи дилро мунаввар мекунӣ,
Ваҳ ки кӯҳли дӯстӣ дар чашми ҷодуи ту нест.
*Туғрал*

**КӮҲЛДОН** كحلدان сурмадон.

Шабе кӯҳли миноии ахтарон,
Ҷаҳон кӯҳлдонаш карон то карон. *Туғро*

**КӮҲЛУЛҶАВОҲИР** *а.* كحل الجواهر омехтаи сурма бо хокаи марворид, ки барои зиёд шудани қуввати чашм мекашанд, ҷавоҳирсурма.

Кӯҳлулҷавоҳир аз назар афтад маро чунон-к
Дар чашми хунфишон агар он хоки кӯ равад.
*Камоли Хуҷандӣ*

Каҳҳоли донишам, ки баранд ахтарон ба чашм
Кӯҳлулҷавоҳире, ки ба ҳован дароварам. *Хоқонӣ*

**КӮҲЛӢ** كحلى **1.** мансуб ба кӯҳл; **2.** ба ранги сурма, сурмаранг; сиёҳтоб.

Никоби кӯҳлӣ бар рухсораи офтоб баст.
*«Равзат-ус-сафо»*

Чархи ҷодупеша чун заррин қувора карда гум,
Домани кӯҳлишро ҷайби муқаввар сохтанд.
*Хоқонӣ*

**кӯҳлӣ паранд** матои абрешимини сиёҳранг.

На гулзор диду на қасри баланд,
На бустонсарою на кӯҳлӣ паранд. *Ҳоҷу*

**КӮҲНА** كهنه **1.** қадим, пешин, дерин; *муқобили* **нав, тоза 1.**

Фарьёд, ки ишқи кӯҳна нав шуд,
Ҷон дар кафи орзу гарав шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*
Афсуни навам нишаста дар гӯш,
Афсонаи кӯҳна шуд фаромӯш. *Ҳилолӣ*

**2.** куҳансол; *муқ.* **куҳан 2.**

Ин ҳикоят аз пирони кӯҳнаи русто шунидам.
*«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **ин кӯҳна вайрона** *киноя аз* дунъё.

Дар ин кӯҳна вайрона ганҷи ман ӯст,
Сурури сарои сипанҷи ман ӯст. *Ҷомӣ*

**кӯҳна будани остини** *касе киноя аз* фақиру нодор будани касе.

Хор гашт аз накбату ифлос шеъри тозаам,
Гӯш бар ҳарфам надоранд, остинам кӯҳна аст.
*Саиди Ашраф*

**КӮҲНАВАРД** كوهنورد кӯҳгард, кӯҳпаймо.

... Қ-эй кӯҳнаварду даштпаймо,
Ҷодусухану фариштасимо! *Шоҳин*

**КӮҲНАДАМ** كهنه دم палаве, ки бисьёр дам хӯрдааст, палаве, ки дамаш аз андоза гузаштааст.

Баковулон, ки корд ба устухон расида буд, қасдан оше ланҷ ё кӯҳнадамро меоварданд.
*Садри Зиё*

**КӮҲНАКОР** كهنه كار кордида, корозмуда.

Ҳамнишин маро бо ту ҳар кӣ дид, мегӯяд:
Пири кӯҳнакор аст он, шӯхи хурдсол аст ин.
*Сайидо*

**КӮҲОН** كوهان баромадагии пушти шутур; шонаи говмеш.

Чу бод пой ба кӯҳони ӯ даровардам,
Зи ҷой барҷаст он бодпои кӯҳсияр. *Мухторӣ*

**КӮҲПАЙКАР** كوه پيكر **1.** *киноя аз* тануманд, қавиҳайкал, бузургҷусса.

Нишаста бар саманди кӯҳпайкар,
Мар-ӯро хӯд бар сар, теғ дар бар.
*Фахриддини Гургонӣ*

Накибон ниҳоданд маҳди зараш
Ба пушти ҳаюнони кӯҳпайкараш. *Ҷомӣ*

**болои кӯҳпайкар** қадд ва ҷуссаи баланд ва бузург.

Таҳамтан яке гурз зад бар сараш,
Ки хам гашт болои кӯҳпайкараш. *Фирдавсӣ*

**2.** аспи зӯр.

Назар кард, кӯҳпайкари шоҳ дид,
Ки бар тарфи нахчиргаҳ мечарид. *Ҳоҷу*

**КӮҲПИЁЗ** كوه پياز пиёзи кӯҳӣ, ки бисьёр тунду талх аст, пиёзи ансул.

**КӮҲПОРА** كوه پاره қисми кӯҳ; санги калон, харсанг.

Дар барфреза гӯшаи ҳар кӯҳпорае
Теғест гӯиё, ки ба гавҳар мунаққаш аст. *Анварӣ*

**КӮҲПОЯ** كوه پايه доманаи кӯҳ, адир.

Аз ин кӯҳпоя наҷунбед ҳеҷ,
На рӯзи набард асту гоҳи басеҷ. *Фирдавсӣ*

**КӮҲСАР** كوهسر *ниг.* **кӯҳсор.**

Чу Гуштосп аз кӯҳсар бингарид,
Ба гирд-андарун моҳи гардон надид. *Фирдавсӣ*

**КӮҲСОР** کوهسار чое, ки дар он кӯҳ бисьёр аст.

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор.
*Фаррухӣ*

Аз бузургони вақт садое нашуд баланд,
Худро чу кабк бар сари кӯҳсор мекашам. *Сайидо*

**КӮҲТАН** کوه‌تن бузургҷусса, тануманд.

Инон медод рахши кӯҳтанро,
Ки дид аз ногаҳон он кӯҳканро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**КӮҲӢ** کوهی **1.** мансуб ба кӯҳ 1; **2.** ёбоӣ, даштӣ.

Зи барги гиёҳони кӯҳӣ хӯрад,
Чу моро ба мардум ҳаменашмарад. *Фирдавсӣ*

Охуи кӯҳӣ дар дашт чӣ гуна давадо,
Ӯ надорад ёр, бе ёр чӣ гуна равадо!
*Абӯҳафси Суғдӣ*

Анвои ашҷор падид омад аз дарахтони кӯҳӣ ва аҳлӣ ва ғайруҳу. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**КӮҲҶИГАР** کوه‌جگر *киноя аз* соҳибғайрату қуввват, далер, шуҷоъ.

Дарьёкашони кӯҳҷигар бодае ба каф,
К-аз туф ба кӯҳ ларзаи дарьё барафкананд. *Хоқонӣ*

# Л

**Л** ҳарфи сездаҳӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ل; *ниг.* **лом.**

**ЛААЛ||ЛААЛЛА** *а.* لعل шояд, кошки, магар.

Бандагӣ кун, то шавӣ ошиқ лаал,
Бандагӣ касб аст, ояд дар амал. *Румӣ*

**ба лаалла ва асо** ба кошкию шояд, ба агару магар, ба таваккал.

Рӯзгори талхмазоҷи Яъқуб ба лаалла ва асо даргузарон мебуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАБ** لب **1.** канораи боло ва поини даҳон, ки рӯи дандонҳоро мепӯшонад.

Забон кард гӯёву дил кард гарм,
Биёрост лабро ба гуфтори нарм. *Фирдавсӣ*

Нақди ҷонро лаби хомӯш нигаҳбон бошад,
Рахнаи мамлакати дил лаби хандон бошад. *Соиб*

**лаби ёқутранг** лаби сурх.

Дақиқӣ чор хислат баргузидаст,
Ба гетӣ аз ҳама хубию зиштӣ:
Лаби ёқутрангу нолаи чанг,
Маи хушрангу дини зардҳуштӣ. *Дақиқӣ*

**лаби лаъл** лаби сурх.

Бикшо ба пурсишам лаби лаълу расон ба ком,
Ҷонро аз он муфарриҳи ёқути дилкушо.
*Салмони Соваҷӣ*

**лаби лаъли шакархо** *киноя аз* лаби сурхи маҳбуба, даҳони ширингуфтор.

Бадам гуфтию хурсандам, афокаллоҳ, нақӯ гуфтӣ,
Ҷавоби талх мезебад лаби лаъли шакархоро.
*Ҳофиз*

**лаби майгун** лаби сурх.

Акси он лабҳои майгун дар шароб афтодааст,
Ҳайрате дорам, ки чун оташ дар об афтодааст.
*Ҳилолӣ*

**лаби ширбӯй** лаби кӯдак; лаби бача.

Ҳаме май хӯрад бо лаби ширбӯй,
Шавад, бегумон, зуд пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

**лаб бар ҳам** а) лаб баста, бо лаби баста; б) *маҷ.* хомӯшона, сокит; в) *маҷ.* мутеона.

Қамар бандад қаламкирдор сар дар пеш, лаб бар ҳам,
Ба ҳар ҳарфе, ки пеш ояд, ба торак чун қалам гардад. *Саъдӣ*

**лаб бастан** хомӯш шудан.

Лаби изҳорро аз ишқ бастам, гарчи медонам,
Зи шӯхӣ дар дили танг ин шарар пинҳон намемонад. *Соиб*

**лаб зи гуфтугӯ бастан** хомӯш шудан, сукут ихтиёр кардан.

Даҳшатзада гашт Қайс аз онон,
Лаб баст зи гуфтугӯи ҷонон. *Ҷомӣ*

**лаб кушодан** даҳан барои сухангӯӣ кушодан.

Ба шаҳр-андар омад зи нахҷиргоҳ,
Аз он кор накшод лаб бар сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Лаб макушо, гарчи дар ӯ нӯшҳост,
Аз паси девор басе гӯшҳост. *Низомӣ*

**лаб фурӯ бастан** хомӯш будан, хомӯш шудан.

Чашм пӯшида лаб фурӯ баста,
Нафас аз ҳарфу савт бигсаста. *Ҷомӣ*

**2.** канор, соҳил.

Ва аз лаби Ҷайҳун то Фараб як фарсанг аст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Хун меравад зи чашмам, он бахт ку, ки бинам
Сарве нишаста бар лаб ин чашмаи равонро. *Ҷомӣ*

Дар муддати ду моҳ камобеш ба лаби дарьёи Сир рафтанд, дар соҳате мусаммо ба Сосиққӯл нузул фармуд. *Аҳмади Дониш*

**3.** канора, атроф, ҳошияи чизе.

То саму сар бароварид зи дашт,
Гашт зангоргун ҳама лаби кишт. *Рӯдакӣ*

Чу Фиръавн тарки табоҳӣ накард,
Ба ҷуз то лаби гӯр шоҳӣ накард. *Саъдӣ*

**лаби теғ** дами тези теғ.

Обе, ки меҳӯрам зи лаби теғи нестӣ,
Хуштар бувад зи хӯрдани оби бақо маро. *Мулҳам*

**4.** канораи болоии пиёла, хум ва ғ.

Ҳушьёр набудаам даме то ҳастам,
Имшаб шаби қадр асту ман имшаб мастам,
Лаб бар л а б и ҷому сина бар синаи хум,
То рӯз ба гардани сурохӣ дастам. *Хайём*

**лаби пиёла газидан** *киноя аз* сар кардан ба нӯшидани шароб.

Лаби пиёла газидӣ, сар аз хумор мапеч,
Гуле зи шоха шикастӣ, қадам зи хор мапеч. *Соиб*

◇ **лаби нон** як порча нон, як бурда нон.

То лаби ноне зи гандум рӯзии ман кардаанд,
Дар гиребон ҷокҳо афтод то домони мо. *Сайидо*

**лаби нӯш** (*ё* **нӯшин**) *киноя аз* лаби ширин.

Ҳуши ман он лабони нӯши ту буд,
То шуд ӯ дур, ман шудам мадҳуш.
*Абулмасали Бухороӣ*

Махмуру хароб омад дил бе лаби нӯшинаш,
Чун май набувад, лобуд дар ранҷу хумор афтам.
*Камоли Хуҷандӣ*

**лабу канор** *киноя аз* бӯса ва ҳамоғӯшии маҳбуба.

Дар оби ду дида аз ту ғарқам,
Уммеди лабу канор дорам. *Саъдӣ*

**лаб ба лаб** лаболаб, пур, моломол, лабрез.

Лабаш баста сари чоҳи занахдон,
Ки буда лаб ба лаб аз оби ҳайвон.
*Бадрии Кашмирӣ*

**лаб пуроб кардан** *киноя аз* ба шавқу ҳавас овардан касеро.

З-он фасона, ки лаб пуроб кунад,
Мастро орзуи хоб кунад. *Низомӣ*

**лаб сапед кардан** *киноя аз* табассум кардан, ханда кардан.

З-он то лабе сапед кунад ҳар сияҳзабон,
Дардо ки чун забони қалам гашт дафтарам.
*Саид Ҳасани Ғазнавӣ*

**лаб ширин кардан** *ниг.* **лаб сапед кардан.**

Ғунчааш ҳар гаҳ лабе аз ханда ширин мекунад,
Партаваш равшан чароғи ҳусни Парвин мекунад.
*Муфиди Балхӣ*

**лаб аз афсун бастан** аз макру ҳила даст кашидан.

Он фусунхонон, ки дар танҳо ба афсун ҷон диҳанд,
Пеши он лаъли фусунхон лаб зи афсун бастаанд.
*Ҷомӣ*

**лаб аз шир шустани кӯдак** бас кардани кӯдак ширмакиро, фориғ шудан аз ширхӯрӣ.

Чу кӯдак лаб аз шири модар бишуст,
Ба гаҳвора Маҳмуд гӯяд нахуст. *Фирдавсӣ*

**лаб ба дандон газидан** *киноя аз* изҳори нокомӣ ва ҳасрату надомат кардан.

Лаб ба дандон газиданам то чанд,
В-оби дандон макиданам то чанд? *Низомӣ*

**лаб ба кулӯхи хушк молидан** *киноя аз* сукут кардан ва қаноат варзидан ба чизи андак.

Май ба сафоли хом нӯш, ин-т ҷамонаи тараб,
Лаб ба кулӯхи хушк мол, ин-т шамомаи тарӣ.
*Хоқонӣ*

**лаб ба мӯҳр будан** *киноя аз* а) даҳон бастан аз хӯрданию нушиданӣ, рӯзадор будан; парҳез будан; б) аз сухангӯӣ бозмондан, хомӯшӣ ихтиёр кардан.

Ту май хӯр, баҳона зи дар дур дор,
Маро лаб ба мӯҳр аст, маъзур дор. *Низомӣ*

**лаб ба ҳарфи** *чизе* **ошно накардан** лаб барои гуфтугӯи ягон чиз накушодан, аз чизе андаке ҳам гап назадан.

Зинҳор лаб ба ҳарфи тамаъ ошно макун,
Гар чун садаф даҳони туро пургуҳар кунанд.
*Соиб*

**ба лаб омадани** (*ё* **расидани**) **ҷон** ба ҷон расидан, танг шудани аҳвол, қариб ба марг расидан.

Мегуфт чунон ки метавонист шунид,
Бас ҷон ба лаб омад, ки бад-ин лаб нарасид. *Саъдӣ*

Дар орзуи як суханам ҷон ба лаб расид,
Ҷонон, туро кӣ гуфт,-ки бо мо сухан макун.
*Ҳилолӣ*

**бар лаб гузар кардани сухан** *киноя аз* гуфта шудани сухан, аз даҳони касе баромадани сухан.

Сухан чун бар лаби Ширин гузар кард,
Ҳаво пурмушку саҳро пуршакар кард. *Низомӣ*

**(дар) зери** (*ё* **ба зери**) **лаб гуфтан** оҳиста гап задан, худ бо худ гап задан.

Чу наздик шуд рӯзи умраш ба шаб,
Шунидам, ки мегуфт дар зери лаб... *Саъдӣ*

Гули рӯяш ба тозагӣ бишкуфт,
Меҳиромиду зери лаб мегуфт... *Саъдӣ*

**(дар) зери лаб хандидан** тамасхур кардан, ришханд кардан.

Ту зи шодӣ чанд хандӣ, нестӣ огаҳ аз он-к
Ӯ ҳаме бар ту бихандад рӯзу шаб дар зери лаб.
*Носири Хисрав*

**бо якдигар хуспидани лаб** *киноя аз* хомӯш будан, ором ва сокит будан, сукут варзидан.

Ба ғайри шаҳди хамӯшӣ кадом ширинист,
Ки аз ҳаловати он лаб ба якдигар хуспад. *Соиб*

**бо ҳам наёмадани лаб** худдорӣ карда натавонистан аз гуфтани чизе.

Ҳазорам дард мебошад, ки мегӯям, ниҳон дорам,
Лабам бо ҳам намеояд чу ғунча вақти бишкуфтан. *Саъдӣ*

**ҷон ба лаб барниҳодан** муҳайё шудан, омода будан.

Гарат ҷон бихоҳад, ба лаб барниҳӣ,
Варат теғ бар сар ниҳад, сар ниҳӣ. *Саъдӣ*

**ЛАБАД** *а.* لبد намад, либоси пашмина.

В-ин иморат кардани гӯру лаҳад,
Не ба санг асту на чӯбу не лабад. *Румӣ*
Хуфта, ки беҳуда лабад бар сарир,
Дев мусаллат бувадаш сухрагир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАБАН** *а.* لبن шир.

То нагирьяд тифл, кай нӯшад лабан,
То нагирьяд абр, кай хандад чаман. *Румӣ*

То ӯхдаи талхии аламҳот бароянд,
Пистони мурувват ба лабон рехт лабанро. *Ҳоҷӣ*

**ЛАБАС** *а.* لبث таваққуф, истодан; даранг.

Хавфу раъб бар замири мубораки хон ва атбои ӯ истило ёфта, бе лабасу даранг рӯй аз маъракаи ҷанг бартофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАББАЙК** *а.* لبیک қабул мекунам, ба хизмати ту ҳозирам, ба иҷрои фармоишат тайёрам (ибораест, ки дар вақти иҷобат ва қабули сухане ё амре гуфта мешавад; дар забони ҳозира — лаббай).

Теғ аз туву лаббайки ниҳонӣ аз ман.
Захм аз туву таслими ҷавонӣ аз ман. *Хоқонӣ*

Аз Сарандеб то ҳади Мултон
Шӯри лаббайки дил гусаста инон. *Бедил*

**ЛАББАЙКЗАНОН** لبیک‌زنان лаббайгӯён, дар ҳолати лаббай гуфтан.

Дар баҳр гар овоз диҳӣ, ҷонваронаш
Лаббайкзанон пеши ту оянд ба сар-бар. *Саноӣ*

Омад ба диёри ёр пӯён
Лаббайкзанону байтгӯён. *Низомӣ*

**ЛАБЕШ||ЛАВЕШ||ЛАВЕША** لبیش||لویش||لویشه даҳанбанди

чӯбини ресмондор, ки ба лаби сутурон ва аспону харони бадфеълу саркаш мебанданд.

Ту набинӣ, ки аспи тавсанро
Ба гаҳи наъл барниҳанд лабеш. *Унсурӣ*

Маро каманд маяфган, ки худ гирифторам,
Лавеша бар сари аспони бадлигом кунанд. *Саъдӣ*

Лутфи ӯ шуд нишемани саҳбо,
Қаҳри ӯ шуд лавешаи дарьё. *Саноӣ*

**ЛАБИБ** *а.* لبيب оқил, доно, хирадманд.

Роз пинҳон надошт ҳеҷ лабиб
Дар ғаму иллат аз ҳабибу табиб. *Саноӣ*

Ситамгаронро чун ҷойгаҳ чунин бошад,
Ситамгарӣ накунад мардуми лабибу фаҳим. *Сӯзанӣ*

**ЛАБИНО** لبينا номи навое.

То мутрибон зананд лабинову ҳафтхон
Дар пардаи ироқ сари зеру салмакӣ. *Мизонӣ*

**ЛАБИҚ** *а.* لبق **1.** моҳир, чобуку зирак; **2.** хушгап, меҳрубон, ширинзабон.

**ЛАБЛОБ** I || **ЛИБЛОБ** *а.* لبلاب ошиқпечон, ишқандарпечон; печак.

Бас ҷаҳондида ин дарахти қадим,
Ки ту печон бар ӯ чу лаблобӣ. *Саъдӣ*

**ЛАБЛОБ** II لبلاب азоимхон, дуохон; афсунгар.

Чунон намоядам аз оби дида сурати ту,
Ки чеҳраи парӣ аз зери мӯҳраи лаблоб.
*Масъуди Саъд*

**ЛАБОД** *а.* لباد ҷомаи боронии намадӣ.

Дидашу бишнохташ, чизе надод,
Рӯзи дигар рӯ бипӯшид аз лабод. *Румӣ*

**ЛАБОЛАБ** لبالب **1.** пур, лабрез, саршор, лаб ба лаб, моломол.

Ҷомӣ аз он лаби ҳамчун сурохӣ
Дорад даруне аз хун лаболаб. *Ҷомӣ*

**лаболаб кардан** пур кардан, лабрез кардан; **2.** сар то сар, тамоман, пур.

Нарасад ташналабонро зи ту ҷуз неши ҷафо,
Гарчи Ҷомӣ лаби лаъли ту лаболаб нӯш аст. *Ҷомӣ*

**ЛАБОЧА** لباچه ҷомаи рӯпӯшӣ, ҷомаи дарвешон.

Чун шайх аз Нишопур ба Меҳна омад, лабочаи суфи сабз аз они хеш ба Бӯнаср дод.
*«Асрор-ут-тавҳид»*

Аҷаб мадор, ки имрӯз мар-маро дидаст
Дар он лабоча, ки ташрифдодаи дӯшам,
Зи баҳри хисрави сайёрагон ҳамехоҳад,
Ки ишвае бихарам, он лабоча бифрӯшам. *Анварӣ*

**ЛАБРЕЗ** لبريز **1.** пур, лаболаб, моломол, саршор.

Аз ин ки мавсими барасот буд, оби Кишна лабрез мерафт. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** *маҷ.* пур, моломол, лаболаб.

Лабрез шуд зи ҷӯши гадо кӯчаҳои шаҳр,
Чандон ки бар насим талоши гузар намонд. *Сайидо*

**ЛАБТАНГ** لب‌تنگ тангдаҳон (сифати маҳбуба).

То дар оғӯши дили мо фикри он лабтанг буд,
Лаъл дар кони адам буду ниҳони санг буд. *Мулҳам*

**ЛАБТАШНА** لب‌تشنه ташна, хоҳон ва муштоқи об; *маҷ.* муштоқ.

Дил, ки лабташна ба оби сухан аст,
Пухтаву хому хароби сухан аст. *Ҷомӣ*

Лабташнаву дилхаставу саргаштаву ҳайрон
Бо дарду ғами ҳаҷри ту то чанд тавон буд? *Махфӣ*

**ЛАБУС** *а.* لبوس либос, пӯшокӣ.

Орост турки рӯз ба тан зарфишон либос,
Ҳиндуи шаб дарид ба бар симгун лабус.*

**ЛАБХУШК** لب‌خشک он ки лаби ӯ аз ташнагӣ ё аз сабаби дигаре хушк ва пажмурда шудааст.

Обрӯи соғари худ то ба кай резам ба хок,
Бурдаам лабхушк аз дарьёи фикрат ҷоми хеш.
*Сайидо*

**ЛАБШИКАСТА** لب‌شکسته коса, пиёла ва ғ., ки лабаш андаке шикастааст.

Он деги лабшикастаи собунпазӣ зи ман,
Он чумчаи ҳарисаву ҳалво аз они ту.
*Убайди Зоконӣ*

**ЛАВ** I لو навъе аз ҳалво.

Лаву лавзинааш дар кор карданд,
Зи ҷоми ишраташ бедор карданд.
*Муҷири Байлақонӣ*

**ЛАВ** II لو пушта, баландӣ.

Бад-ӯ-бар шабон гуфт: Эдар бидав,
Раҳи тоза пеш оядат пур зи лав. *Фирдавсӣ*

**ЛАВ** III لو сафро, зардоб.

Ғалат макун зи туруш, гар барои дафъи лав аст,
Зи рашки чун ту нигорест рангу бӯи туруш.
*Шамси Табрезӣ*

**ЛАВ** IV *а.* لو агар.

**ЛАВАНД** لوند ҳарзагард, хеҷкора; ноӯҳдабаро; бекайд; худсар, айёш, мард ва ё зани бадахлоқ.

Дар ҳатки пардаи мастурон мекӯшид ва бо лаванду авбош сӯҳбат медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАВАНДӢ** لوندی ҳарзагардӣ; ноӯҳдабароӣ; бекайдӣ; худсарӣ, густохӣ, айёшӣ, бадахлоқӣ.

Аз ҳаводории мову ту чу мустағнист ёр,
Эй рақиб, ин чоплусию лавандӣ то ба кай?
*Камоли Хуҷандӣ*

Исмоили Одилшоҳ... ба шароб хӯрдан ва лӯлӣ рақсонидан... машғул гашта, доди лавандӣ ва лоқайдӣ дардод. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛАВЕД**||**ЛАВИД** لويد деги калони саркушода, деги бузурги мисин ё сангин.

Он ҷо сӣ лавед таом барниҳода буданд, дар вақте ки қаҳт буд ва дарвешонро таом медоданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Даҳоне фароху сияҳ чун лавед,
К-аз ӯ чашми бинанда гаштӣ сапед. *Низомӣ*

**ЛАВЕШ**||**ЛАВЕША** لويش||لويشه *ниг.* лабеш.

**ЛАВЗ** *а.* لوز бодом.

Дили зирак ба сони лавз бувад,
Дили нодон чу пӯсти ҷавз бувад. *Саноӣ*

Хурмову турунҷу бихиву лавз басе ҳаст,
Ин сабз дарахтон на ҳама беду чинор аст.
*Носири Хисрав*

**ЛАВЗАТАЙН||ЛАВЗАТОН** *а.* لوزتین||لوزتان ду ғуддаи бехи гулӯ, ғуддаҳои бодомишакл.

Ҳаҷлаамро мадраса кардӣ ту, эй хонахароб,
Ҳам забон омад ба дард аз гуфтугӯ, ҳам лавзатайн.
*«Хизонаи омира»*

**ЛАВЗИНА** *а.* لوزینه ҳалвои аз мағзи бодом тайёр кардашуда.

Зи лавзинаи хушку ҳалвои тар,
Ба танг омада тангҳои шакар. *Низомӣ*
Ноне агар ҳаст муяссар зи ҷав,
Аз паи лавзинаи дунон мадав. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАВИД** لوید *ниг.* **лавед.**

**ЛАВМ** *а.* لوم маломат, сарзаниш, никӯҳиш.

Насиҳатгаре лавмаш оғоз кард,
Ки худро бикуштӣ дар ин оби сард. *Саъдӣ*

**лавми лоим** сарзаниш ва никӯҳишу маломати [одами] маломаткунанда, сарзаниш ва маломати бадгӯӣ.

Хареро аблаҳе таълим медод,
Бар-ӯ-бар сарф карда саъи доим;
Ҳакиме гуфташ: Эй нодон, чӣ гӯӣ,
Дар ин савдо битарс аз лавми лоим. *Саъдӣ*

**ЛАВН** *а.* لون 1. ранг, гуна.

... Ва миёнҷии ҷисме, ки ӯро лавн набувад ва лавн чизи дигарро бипӯшад. *Ибни Сино*
Гуфтам, ки мушки ноб аст он ҷаъди зулфи ту,
Гуфто: Ба бӯю лавн азиз аст мушки ноб. *Унсурӣ*

2. навъ, қисм.

... Ва неъмат аз ҳар лавне дорад. *«Таърихи Систон»*

3. таом, хӯрок, таоми пухтаи тайёр.

Амр... фармуд: лавне кунанд аз адас, пиёз ва равғани зайт. *«Таърихи Табарӣ»*

**ЛАВНА** لونه гулгуна, ғоза, сурхӣ, ки занон ба рӯй мемоланд.

Чӣ моя карда бар он рӯй лавна гуногун,
Бар он, ки чашми таматтӯъ кунам ба рӯяш боз.
*Қареъуддаҳр*

**ЛАВНОЛАВН** لونالون рангоранг, гуногун.

З-оташе, к-он бувадат лавнолавн,
Такья бар обрӯй чун Фиръавн. *Саноӣ*

**ЛАВНӢ** لونی рангин.

Ва анвоу алвони рухомҳо он ҷо дидам аз муламмау сабзу сурху сиёҳу сафед ва ҳама лавнӣ.
*Носири Хисрав*

**ЛАВО** *а.* لوی печиши шикам, дарди шикам.

Гуфтам: Ба инояти худо хотири амир аз лаво фароғат ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАВОЗИМ** *а.* لوازم *ҷ.* **лозима.**

Аз лавозими сӯҳбат яке он аст, ки ё хона бипардозӣ, ё бо хонахудой дарсозӣ. (1) *Саъдӣ*
Пас аз лавозими одоби бандагӣ баргӯй
Бад-ин тариқ, ки мо бо ту мекунем баён. (2) *Шоҳин*

**ЛАВОЗИМОТ** *а.* لوازمات *ҷ.* **лавозим,** *яъне ҷамъулҷамъи* **лозима.**

Хоҷагон... марсумоти адавотро бар вафқи лавозимоти тӯй анҷом намуда, аз дарьё гузаштанд. (2)
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ЛАВОМЕЪ** *а.* لوامع *ҷ.* **ломеа, ломеъ** 1. нурҳо, партавҳо; 2. таъсироти пурнури пурзӯр.

Лавомеи сифаташ ҳаст чашмпӯши уқул
Чу офтоб, ки нураш ҳиҷоби абсор аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАВОШ** *т.* لواش нони тунук ва нарм аз орди гандум.

Гар Умар номи ту андар шаҳри Қош,
Кас набифрӯшад ба сад донгат лавош. *Румӣ*

**ЛАВОҲИЗ** *а.* لواحظ *ҷ.* **лоҳиза** чашмҳо.

Осори неки бандагии ӯ ба лавоҳизи иртизо иқтирон ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАВОҲИҚ** *а.* لواحق *ҷ.* **лоҳиқа** 2.

Усули илми риёзӣ чаҳор навъ бувад; аввал, маърифати мақодиру аҳкоми лавоҳиқи он.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**ЛАВС** *а.* لوث олудагӣ, ифлосӣ, нопокӣ, палидӣ.

Лавс, ки дар гирди забонат бувад,
Шӯй, агар оби даҳонат бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*
Ҷаҳонро аз лавси вуҷуди вай пок соз, то аморати Кӯфа бар ту қарор гирад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАВЪ** *а.* لوع майлу ҳаваси бисьёр.

Ба туюри шикорӣ ва килоби муаллам шараҳу лавъе тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАВҲ** *а.* لوح 1. ҳар чизи паҳн ва мусаттаҳ, хоҳ аз сангу чӯб ва хоҳ аз устухону филиз ва ғ., ки ба рӯи он хат ва нақшҳо кашида мешавад (монанди лавҳи мазор ва ғ.).

Оламе аз ростгӯӣ душмани мо гаштаанд,
Мо чӣ мекардем чун оина лавҳи покро. *Соиб*
Эй дида, лавҳи чеҳраро бо ашки хунин нақш кун,
Нақши рухе дорӣ ҳавас, бинвис панди мо ба зар.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. сармашқи бачаҳои навомӯз, ки чизҳои омӯхтанӣ ба рӯи он навишта мешавад, тахтачаи таълим.

Подшоҳе писар ба мактаб дод,
Лавҳи симинш бар канор ниҳод,
Бар сари лавҳи он набишта ба зар:
Ҷаври устод беҳ зи меҳри падар. *Саъдӣ*
Дар дабиристон бад-ин шӯхию тифлӣ лавҳи меҳр
Чун биёмӯзӣ, ки дар такрор бозӣ мекунӣ?
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **(ин) лавҳи вуҷуд** *киноя аз* дуньё, ҳастӣ.
Дар ин лавҳи вуҷуд, эй марди худбин,
Нуқуши ғайр ботил менамояд. *Ибни Ямин*

**лавҳи идбор** лавҳе, ки ситорашиносони қадим толеи бадро дар он менавиштанд.

Муште атфоли навтааллумро
Лавҳи идбор дар бағал маниҳед. *Хоқонӣ*

**лавҳи маҳфуз** лавҳе, ки, бино ба ақидаи динӣ, амалҳои неку бади мардумонро дар азал бар он навиштаанд.

То чӣ аз ҳазрати ту гардад боз,
Лавҳи маҳфузро наҷӯяд роз. *Низомӣ*

Маводди он аз лавҳи маҳфуз доимо дар оинаи олам мисоли муртасам аст. *Аҳмади Дониш*

**лавҳи по** яке аз асбобҳои дастгоҳи бофандагӣ — ду тахтаи хурдест, ки бофандагон агар пои ростро бар он монда зер кунанд, нисфи ресмонҳо поин мешавад ва агар пои чапро зер кунанд, нисфи дигараш поин мешавад; поафшор, позеркунак.

Ба лавҳи пову ба почолу қарқара, ба гиреҳ,
Ба ноижа, ба макуку ба тору пуди сиёб... *Хоқонӣ*

**ҳафт лавҳу чор сиришт** аз рӯи фалсафаи қадим ҳафт табақаи осмон ва чор унсур (оташу боду хоку об); замину осмон.

Нақши ин ҳафт лавҳу чор сиришт
З-ибтидо ҷуз яке қалам нанавишт. *Низомӣ*

**ЛАГАД** لگد пойзании ҳайвон ё инсон, зарб бо по.

Чархро з-оҳи ман зиён чӣ бувад,
Пилро аз паша лагад чӣ расад? *Хоқонӣ*

◇ **лагад задани бахт** баргаштани бахт.

Ба пой бар сари ошиқ чунон бизад, ки фитод
Зи по, чӣ гуна наяфтад, ки бахт зад лагадаш. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЛАГАДКӮБ** لگدکوب **1.** лагадкӯбӣ, лагадзанӣ.

То сохта шахси ману пардохтаанд,
Дар зери лагадкӯби ғам андохтаанд. *Убайди Зоконӣ*

**2.** бо лагад кӯфта шуда, помолшуда.

Дил чу фурӯ кӯфт пой бар сари натъи вуҷуд,
Даҳр лагадкӯб гашт аз таку ҷавлони ӯ. *Хоқонӣ*

Лагадкӯби ғамат з-он гашт рӯҳаш,
Ки бахти бад лагад зад бар футӯҳаш. *Низомӣ*

**ЛАГАДКӮБА** لگدکوبه зарбаи лагад; зарба.

Лагадкӯбаи гурзаи ҳафтҷӯш
Бароварда аз Гови гардун хурӯш. *Низомӣ*

**ЛАГАДХАСТА** لگدخسته лагадзада, лагадхӯрда, помолшуда.

Гоҳе кабудпӯш чу хок аст, ҳамчу хок
Ганҷури доягону лагадхастаи авом. *Хоқонӣ*

**ЛАГАДХОР** لگدخوار лагадхӯранда, он чи ки ба ӯ зарби лагад мерасад.

Дарахти тут аз он омад лагадхор,
Ки дорад баччаи худро нигунсор. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАГАН** لگن **1.** шамъдон.

Кавкабе ориву лекин осмони туст мум,
Ошиқӣ ориву лекин ҳаст маъшуқат лаган. *Манучеҳрӣ*

Гашта барқат вадиати хирман,
Ибрате, эй чароғи нанги лаган! *Бедил*

**2.** таште, ки дар он даст мешӯянд, дастшӯя.

Ҳилол нест, ки бар тарфи нилгун чаман аст,
Ки офтобаи заррини меҳрро лаган аст. *Саиди Ашраф*

**ЛАГЛАГ** لگلگ *ниг.* **лаклак I.**

**ЛАГОМ||ЛИГОМ** لگام лаҷоми асп, инон.

Лагомаш ба сар барзаду барнишаст,
Бар он тез шамшер бинҳод даст. *Фирдавсӣ*

Ӯ пахустин касест, ки зин бар пушти фил ниҳода, лигом бар сараш карда. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **лагом додан** рӯй овардан, азимат намудан, мутаваҷҷеҳи чизе шудан; ҳамла кардан.

Ҳама мулки Эрон маро шуд тамом,
Ба Ҳиндустон дод хоҳам лагом. *Низомӣ*

**лагом хоидан** саркашӣ ва нофармонӣ кардан.

Лоҷарам дар зери ронаш рои ту,
Аблақаш акнун намехояд лагом. *Анварӣ*

**ЛАГОМРЕЗ||ЛИГОМРЕЗ** لگامریز **1.** саворе, ки ҷилави аспро озод гузошта (сар дода) меравад, савори тезрав, чобукрав; **2.** *маҷ.* бо шитоб, бо суръат, тозон.

Мерехт аз лаҷоми буроқаш чу барқ нур,
З-ин сон лагомрез шаҳ омад ба шаҳр-дар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАДАЙНО** *а.* لدينا (аз пешоянди арабии لدى ва ҷонишини نا) назди мо, пеши мо.

Гуфтам, ки ба пеши кӣ равам, то бишоҷад
Дарди мани дилсӯхтаро? Гуфт: Ладайно. *Савдо*

**ЛАДУННӢ** *а.* لدنى *д.* он чӣ аз ғайри иштироки табиату зеҳн ва ғайри кӯшиш гӯё аз тарафи худо ато шудааст, худодод; **илми ладуннӣ** *д.* илму дониши худодод, ки гӯё аз ғайри таълими устод ва кӯшишу ҳаракати шахс аз ғайб ҳосил шудааст.

Пари фаришта магасрони ман шавад, чу ниҳанд
Зи хони илми ладуннӣ чу Хизр моҳазарам. *Ҷомӣ*

**ЛАДҒ** *а.* لدغ газидани мор; неш задани каждум ва ё занбӯр.

Суддаву дидону истисқову сил,
Қасру зотуссадру ладғу дарди дил... *Румӣ*

**ЛАДҒА** *а.* لدغه неш, газидагии мор, каждум ва дигар ҷонварони заҳрдор.

Лаззати айши дуньёро ладғаи аҷал дар пай аст ва наъими биҳиштро девори макореҳ дар пеш. *Саъдӣ*

**ЛАЁЛ** *а.* ليال *шакли кӯтоҳшудаи* **лаёлӣ.**

Он ки пӯшонад зи баҳри ҷунбишу ороми халқ
Ҷомаҳои нуру зулматро дар айёму лаёл... *Муиззӣ*

**ЛАЁЛӢ** *а.* ليالى *ҷ.* **лайл.**

Дар ин лаёлӣ килобу сибоъ ба шаҳр омада дар дукконҳо хоробӣ мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳоким бо хавоси хеш дар лаёлӣ миёни оммаи халқ мегашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАЁН||ЛИЁН** ليان дурахшон, тобон, бофурӯғ.

Ҷамшеди каёнӣ, на ки хуршеди лаёнӣ,
К-аз нур аёнӣ, ҳама рух айни саноӣ. *Хоқонӣ*

**лаён-лаён** тобон-тобон, дурахшон-дурахшон.

Гардун зи барқи теғ чу оташ лаён-лаён,
Кӯҳ аз ғиреви кӯс чу киштӣ навон-навон. *Фаррухӣ*

**ЛАЁҚАТ||ЛИЁҚАТ** *а.* لياقت сазоворӣ, шоистагӣ, аҳамият ва арзандагӣ.

Баҳром дар лаёқати тақрири ӯ мутаҳайир шуд. *Авфӣ*

**ЛАЖАН||ЛАЧАН** لژن||لجن гили сиёҳ ва тира, ки дар тахти ҳавз, ҷӯй, кӯл ва ғ. пайдо мешавад, лойқа.

Кардам тиҳӣ ду дида бар ӯ ман чунон-к расм,
То шуд зи ашкам он замини хушк чун лажан. *Асҷадӣ*

**ЛАЗГӢ** لزگی номи халқест аз халқҳои Қафқоз.

Ҷамоаи лазгӣ ... мақдами ӯро гиромӣ дошта ба шамхолии худ бардоштанд, шамхол раисро гӯянд. *«Хизонаи омира»*

**ЛАЗЗАТ** *а.* لذت ҳиссе, ки аз дарки хушӣ ва гуворой дар кас пайдо мешавад; ҳаловат; хушӣ, маза.

Андар хирадмандон лаззати қувватҳои ботин ғалаба дорад. *Ибни Сино*

Зоҳид, чӣ аҷаб, гар кунад аз ишқи ту парҳез,
Қас лаззати ин бода чӣ донад, ки нахӯрдаст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЛАЗЗАТГИР** لذتگیر лаззатгиранда, аз маза ва гуворои чизе баҳраваршаванда.

Гарчи аз лаззот бетаъсир шуд,
Лаззате буд ӯву лаззатгир шуд. *Румӣ*

**ЛАЗЗОТ** *а.* لذات *ҷ.* **лаззат.**

Лек ширинию лаззоти мақар
Ҳаст бар андозаи ранҷи сафар. *Румӣ*

Зи лаззоти ҷаҳон ҷуз хӯрданиҳоям намеояд,
Қаландармашрабам, бобои риндон аст устодам. *Савдо*

**ЛАЗИЗ** *а.* لذیذ лаззатнок, бомаза, хуштаъм, гуворо.

Обид аз таомҳои лазиз хӯрдан гирифт ва кисватҳои назиф пӯшидан. *Саъдӣ*

Буи он таомҳои лазиз ва ғизоҳои мувофиқ бишнавӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЛАЗЪ** *а.* لذع сӯзиш; озор, озори дил.

**ЛАИБ** *а.* لعب *ниг.* **лаъб.**

**ЛАИМ** *а.* لئیم **1.** нокас, фурӯмоя, паст, сифла.

Ин бувад хӯи лаимони данӣ —
Бад кунад бо ту, чу некӯӣ кунӣ.
Бо лаиме чун кунӣ қаҳру ҷафо,
Бандае гардад туро бас бовафо. *Румӣ*

Гуфт: Бошад нафси нодону лаим,
З-ин ду васфи ӯ диле дорам ду ним. *Ҷомӣ*

**2.** хасис, мумсик.

Он чи андӯхт сифлатабъи лаим,
Баъди марг аз барои душман монд. *Ҷомӣ*

Агар мардуми шаҳр лаим бошанд, кас аз берун дар ин шаҳр дарнаравад барои сахтии маош. *Аҳмади Дониш*

**ЛАИМУТТАБЪ** *а.* لئیم‌الطبع хасистабиат, хасис, мумсик.

Агар наъше ду кас бар дӯш доранд,
Лаимуттабъ пиндорад, ки хонест. *Саъдӣ*

**ЛАИМӢ** لئیمی **1.** нокасӣ, фурӯмоягӣ, пастӣ; **2.** хасисӣ, мумсикӣ.

Ту ба дона домро бигзидаӣ,
В-аз лаимӣ бар фахе печидаӣ. *Румӣ*

**ЛАИН** *а.* لعین лаънат кардашуда, малъун, ронда ва дуркарда аз раҳмат ва некӣ.

Ӯ насиҳат бишунид, аммо бадгӯи лаин
Дар миён шӯр ҳамекард сабаб ҷустани шар. *Фаррухӣ*

Гар ба пирӣ дониши бадгавҳарон афзун шавад,
Рӯсиёҳтар нестӣ ҳар рӯз иблиси лаин? *Манучеҳрӣ*

**ЛАЙИН** *а.* لین нарм, мулоим.

Рӯй ба Самарқанд ниҳод, то аз ӯҳдаи аҳде, ки аз тори анкабут лайинтар буд, берун ояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАЙЛ** *а.* لیل шаб.

Мутаваккил ҳоҷиброро гуфт: Бояд дар ҷавфи лайл ба манзили имом Ҳодӣ равӣ ва он, чи аз молу силоҳ дар он ҷо ёбӣ, бигирӣ ва ӯро назди ман орӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**лайлу наҳор** шабу рӯз.

Шаби сӯҳбат ғанимат дону доди хушдилӣ бистон,
Басе гардиш кунад гардун, басе лайлу наҳоре ҳаст. *Ҳофиз*

**ЛАЙЛАТУЛФИТР** *а.* لیلةالفطر *д.* шаби иди рӯзакушой, шаби иди фитр, шаби арафаи рӯзакушой.

**ЛАЙЛАТУЛҚАДР** *а.* لیلةالقدر *д.* шаби муайяншавии тақдир, ғолибо шаби 27-ӯми моҳи рамазон, ки беҳтарин шаб барои ибодат медонанд, ва гӯё он шаб дуову ибодат зуд иҷобат меёбад.

Бо рангу нигор ҷаннатуладнӣ,
Бо нуру зиёъ лайлатулқадрӣ. *Манучеҳрӣ*

**ЛАЙСА** *а.* لیس нест; **лайса бишайъ(ин)** а) чизе нест; б) *маҷ.* ҳеҷмаярз, ночиз.

Эй даҳони ту қанду лаб ҳама май,
Қанд пеши лаби ту лайса бишай. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЛАЙТА** *а.* لیت кошкӣ, агар; шояд; **ба лайта ва лаалла** (ба) агару магар, кошкию шояд; бо умед, бо умедворӣ, ба таваккал.

Осафхон ... бо ӯ забону дил яке карда, ба лайта ва лаалла вақт мегузаронид. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛАК** I *ҳ.* لک сад ҳазор.

Дар он на соир монду на тоир аз бари хок,
Ду лак зи лашкари ӯ шуд ба зери хок ниҳон. *Унсурӣ*

Ва умри табии инсон дар ин аҳд як лак соли урфӣ аст. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛАК** II || **ЛОК** I لک||لاک **1.** сифла, фурӯмоя, паст; аҳмақ.

Бо мардуми лак то битавонӣ бимаёмез,
Зеро ки ҷуз аз ор наёяд зи лаку лок. *Айюқӣ*

Ҳар яке ҳамчу саги лок давон аз паси бӯй,
Офати нуқлу ҳалоки қадаҳу марги сабӯй. *Сӯзанӣ*

**2.** хасис, бахил, мумсик.

Эй л а к, ар ноз ҳоҳию неъмат,
Гирди даргоҳи ӯ кунӣ лаку пак. *Рӯдакӣ*

**ЛАК** III لک сухани беҳуда, гапи бемаънӣ, ҳазаён.

**ЛАК** IV لک: **лаку пак** а) асбобу анҷом, палос ва пӯшиданиҳои хусусан кӯҳна ва фарсудашуда.

Овард лаку пак зи барои мани мискин,
Бо он ки лакаш додам аз баҳри бизоат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) таколӯ, рафтуомади шитобкорона.

Эй лак, ар ноз хоҳию неъмат;
Гирди даргоҳи ӯ кунӣ лаку пак. *Рӯдакӣ*

**ЛАК** V || **ЛОК** II *ҳ.* لک ||لاک моддаи часпандае, ки бо он буни кордро ба даста ё нигинро ба ангуштарин ва ғ. мечаспонанд.

Ҳеҷ н-оям ҳаме зи хона бурун,
Гӯиям дар нишохтанд ба лак. *Оғоҷӣ*

**ЛАК** VI || **ЛАКА** *а.* لک (аз пешоянди арабии لِ ва ҷонишини کَ) туро, барои ту.

**ЛАКДИРОЙ** لکدرای ҳарзагӯй, беҳудагӯй, жожхой.

Гуфт риман-марди хоми лакдирой
Пеши он фартут-марди жожхой. *Лабибӣ*

**ЛАКЛАК** I ||**ЛАГЛАГ** لکلک||لگلگ паррандаи машҳур, ки гардану пойҳои дароз дорад ва хӯрокаш ҳашарот, мушҳова мору моҳист.

Дил талаб аз мард, на андому пушт,
Боз сабук бошаду лаклак дурушт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАКЛАК** II *а.* لکلک барои ту; **лаклак задан** «мо аз они туем» гуфтан.

Лаклаки эшон, ки лаклак мезанад,
Оташи тавҳид дар шак мезанад. *Румӣ*

**ЛАКОНА** لکانه ҳасиб, рӯдаи гӯсфанд, ки бо гӯшту ҷигари кӯфта пур карда мепазанд.

Аз паси дев давон чу кӯдак, лекин
Руду май асту залибиёву лакона. *Носири Хисрав*

**ЛАКҲАН** *ҳ.* لکهن рӯза, рӯзадорӣ, рӯзаи ҳиндуён ва бутпарастон.

Ало, то мӯъминон доранд рӯза,
Ало, то ҳиндувон гиранд лакҳан. *Манучеҳрӣ*

Гар ҳаме лакҳанат кунад фарбеҳ,
Сер хӯрдан туро зи лакҳан беҳ. *Саноӣ*

**ЛАЛМӢ** للمی кишти ғаллаву дона, ки аз ғайри обьёрӣ, танҳо ба воситаи оби барфу борон ба амал меояд.

Арозии вай... мунқасим мешавад: яке— зироати обист..., дуввум — лалмӣ; саввум — боғӣ.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЛАМ** *а.* لم не, на; **лам шудан** нест шудан.

Як-як зи бими ханҷари хуршед ахтарон
Ҳамчун мухолифони шаҳаншаҳ шуданд лам.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ЛАМАОН** *а.* لمعان дурахш, тобиш.

Рӯзкӯрро аз ламаони офтоби тобистон чӣ таматтӯъ тавонад буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Асп аз ламаони шамшер чароғпо шуда, Диловархон бар замин афтод. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛАМАОТ** *а.* لمعات *ҷ.* **ламъа.**

Устоди нодиракори тақдир лаъли обдори оташкирдори дурахшандаи меҳрро ба гунаи ламаоти анвор пардохт. *Восифӣ*

**ЛАМОЛАМ** لمالم *шакли дигари* **лаболаб.**

На аз лашкари мо касе кам шудаст,
На ин кишвар аз хун ламолам шудаст. (I)
*Фирдавсӣ*

**ЛАМС** *а.* لمس **1.** дарк кардани гармӣ, сардӣ, дуруштӣ, мулоимӣ ва ғ. бо судани даст; палмосида, даст-даст карда дарк намудан; **2.** қувваи ломиса, ҳисси дарккунӣ бо судани даст.

Ҳисси панҷӯм ламс аст. Ҳар гоҳ чизе сард ё гарм ё дурушт ба бадан боз ояд, ин қуввати ламс биёбад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ЛАМТУР** لمتر ғафс, фарбеҳ; қавӣ.

То ки зафту фарбеҳу ламтур шавад,
Он танаш аз пеху қувват пур шавад. *Румӣ*

**ЛАМЪА** *а.* لمعه дурахшонӣ, равшанӣ, партав, ялтӣ карда дурахшидан.

Ту дар миёни халоиқ ба чашми аҳли назар,
Чунон ки дар шаби торик ламъаи нуре. *Саъдӣ*

Гар зи рухсори ту як ламъа ба дарьё афтад,
Об оташ шаваду шӯъла ба саҳро афтад. *Ҳилолӣ*

**ЛАМЪЯЗАЛ** *а.* لم یزل **1.** безавол, он чӣ завол намепазирад; ҷовид, доимӣ, пойдор, абадӣ.

Ахтари бурҷи сипеҳри ламъязал,
Гавҳари дурҷи камоли бебадал.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** *д.* ҷовид, безавол (сифати худо).

**ЛАМҲА** *а.* لمحه лаҳза, дам.

Толут баъд аз ламҳае бар дари он ғор омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**дар як ламҳа** дар як дам, дар як лаҳза, дар як фурсат.

Дар як ламҳа ба тиру ханҷар ва аслиҳа маҷмӯи донишмандонро бар арсаи хоку бистари ҳалокат хобонданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАНГ** لنگ **1.** касе, ки як пояш айб дошта, дар гаштан бо пои дигар мӯътадилона ва баробар ҳаракат намекунад.

Эй басо аспи тезрав, ки бимурд,
Хараки ланг ҷон ба манзил бурд. *Саъдӣ*

**лангу лӯк** касе, ки пояш маъюб аст; касе, ки ба ҳар ду кафи даст ва зону роҳ меравад; чӯлоқ ва маиб; *муҷ.* **лӯк (лӯку ланг).**

Лангу лӯку хафташаклу беадаб,
Сӯи ӯ меғажжу ӯро металаб. *Румӣ*

**2.** ист; таваққуф, даранг; **ланг кардан** (ё **намудан**) таваққуф кардан, ист кардан, дар роҳ аз маъмулаш зиёдтар таваққуф ва таъхир кардан.

Дар мавқее Фалаҷ ном, дар васати биёбоне, ки аз ҳар тараф дувист фарсанг дур аз ободонӣ будааст, чаҳор моҳ ланг намуда. *Носири Хисрав*

**ЛАНГАР** لنگر **1.** оҳани вазнини махсус, ки барои нигоҳ доштани киштӣ ба занҷир баста ба зери дарьё мепартоянд.

Ба як бод шуд киштии хасм хурд,
Фурӯ монд лангар, Палангар бимурд. *Низомӣ*

**лангар андохтан** барои истодани киштӣ лангарро ба зери об андохтан; *маҷ.* таваққуф кардан.

Камол, аз мавҷи ғам чун нест гирдоби ҷаҳон холӣ,
Биё, то бар лаби дарьёи бода лангар андозем.
*Камоли Хуҷандӣ*

**лангар ниҳодан** лангар андохтан; *маҷ.* истодан, ист кардан; таваққуф кардан дар ҷое.

Оқил чу хилоф дар миён омад — биҷаҳад ва чун сулҳ бинад — лангар биниҳад. *Саъдӣ*

**лангар фурӯ кашидан** лангар андохтан.

Агар на ақл ба мастӣ фурӯ кашад лангар,
Чӣ гуна киштӣ аз ин вартаи бало бибарад? *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* тамкин, виқор.

Ба хомӯшӣ шавам мӯҳри даҳони беҳудагӯён,
Намебозам чу кӯҳ аз ҳар садое лангари худро.
*Соиб*

**3.** ҷои исти мусофирон, истгоҳ; хонақоҳ.

Лангару хонақоҳи ӯ ҳоло мақсади акобиру фуқаро аст ва букъаи дилкушову баравнақ ва маъмур аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**4.** чӯбҳои дарозе, ки дорбозон барои нигоҳ доштани мувозанат ба даст мегиранд.

**ЛАНГАРӢ** لنگری табақи калон.

Ба ними рӯз агар гардад бисоторо палавхонро,
Фурӯғи лангарӣ ҳайрон кунад хуршеди тобонро.
*Савдо*

**ЛАНГ-ЛАНГОН** لنگ‌لنگان лангон-лангон, лангида-лангида.

Бар сари хок дар шитоб шуданд,
Ланг-лангон ба сӯи об шуданд. *Ҷомӣ*

**ЛАНГОК** لنگاک (гапи) ранҷонанда, хафакунанда ва нофорам.

Ман бо ту сухан ба лоба гӯям,
Аз чӣ диҳиям ҷавоби лангок. *Тайён*

**ЛАНГӢ** لنگی ланг будан; **лангию лӯкӣ** чӯлоқӣ ва маибӣ.

В-он ки лангу лӯк он сӯ меҷаҳӣ,
Аз ҳама лангию лӯкӣ мераҳӣ. *Румӣ*

**ЛАНО** *а.* لنا (аз пешоянди арабии لَ ва ҷонишини نا) барои мо, ба мо, ба фоидаи мо.

Хоҳӣ битобӣ ту ба мо, хоҳ билутфӣ,
Додем ризо ҳар чӣ лано, ҳар чӣ алайно. *Савдо*

**ЛАНТАРОНӢ** *а.* لن ترانی ҳаргиз маро дида наметавонӣ, намебинӣ маро.

Агар бухл хоҳад, ки рӯи ту бинад,
Ба гӯшояд ӯро зи ту: Лантаронӣ. *Фаррухӣ*

Он нигорам гар ба ошиқ «лантаронӣ» ваъда дод,
Ҷилваҳое булъаҷаб ҳар рӯз дар бозор дошт.
*Ибни Ямин*

**ЛАНҶА** لنجه рафтори бо нозу ишва, нозу хиром.

Ба ханда гуфтани ширинш дидед,
Ба ланҷа рафтани раънош бинед. *Низорӣ*

**ЛАНҶИДАН** لنجيدن **1.** кашида баровардан, баровардан (аз даруни чизе).

Қасе, к-ӯро ту бинӣ дарди куланҷ
Бикофаш пушту з-ӯ саргин бирун ланҷ. *Тайён*

**2.** ба ин тарафу он тараф майл карда мурғобивор роҳ гаштан.

Аз баҳри чӣ доданд туро ақл, чӣ гӯӣ?
Нохуш бихӯрӣ чун хару чун ғулба биланҷӣ.
*Носири Хисрав*

**ЛАОЛӢ** *а.* لآلی ҷ. **лӯълӯ(ъ)||лӯълу.**

Бар гули сурх аз нам уфтода лаолӣ,
Ҳамчу арақ бар изори шоҳиди ғазбон. *Саъдӣ*

Ҷавоҳир ва дурру лаолӣ низ аз ҳайизи эҳсо берун буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**лаолии мансур** лӯълуи пароканда, марворидҳои ҳанӯз ба ришта кашиданашуда; **лаолии обдор** а) марворидҳои аълосифат.

[Шарафуддин Алии Яздӣ] китоби «Темурнома»-и манзума чун дурри шоҳвор ва лаолии обдор марқуми қалами гуҳарбор ва хомаи бадоеъосор гардонид.
*«Фатҳнома»*

б) *киноя аз* суханҳои фасеҳ, шеъри мавзун.

Яке аз он ҷамоат гуфт, ки оё дар моддаи обу теғ ғазале, ки аз матлаъ то мақтаъ маонии хос дошта бошад, тавон гуфт ва ин миқдор лаолии обдорро ба алмоси фикрат тавон суфт? *Восифӣ*

**ЛАОМАТ** *а.* لآمت лаимӣ, хасисӣ, бахилӣ; нокасӣ.

Абӯҷаъфар аз ҷумлаи арзол буд, дар айёми давлати оли Сомон ба мукнат расида аз лаомати табиат ва даноати ҳиммат дасти рад бар синаи мултамаси Мунтасир ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАР I** لر ҷӯй, ки хоҳ одам канда бошад, хоҳ сел.

Ларе канданд ноҳамвор дар пеш,
Ки бод аз вай сарояд дар таки хеш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАР II** لر бағал.

Ин даст ба лар кардаву он пушт хамидааст.
*Абулфараҷи Рунӣ*

**ЛАР III** لر **1.** рустоӣ; **2.** *маҷ.* аҳмақ.

Тавба дорам аз зарофат ҳамчу Солик, варна ман
Сад зарофатпешаро аз як сухан лар мекунам.
*Солики Яздӣ*

**ларз** لرز *асоси замони ҳозираи* **ларзидан.**

**ЛАРЗ** لرز ларза, ларзиш, эҳтизоз, раъша.

Ларзи ту чу савдо ба сари хасм дарафтод,
Румҳат ба дилаш рост чу андеша даромад.
*Салмони Соваҷӣ*

**ЛАРЗА** لرزه ҷунбиш, ларзиш, эҳтизоз, раъша.

Табъи пинҳонии ғами ту маро
Ларза аз устухон барангезад. *Ҳоқонӣ*

Рахна дар кӯҳ афганад, чи карру фаррат,
Ларза бар чарх афганад, чи гирудорат. *Анварӣ*

**ЛАРЗАНДА** لرزنده ларзон.

Биларзид бар сони ларзанда бед,
Ҳам аз ҷони ширин бишуд ноумед. *Фирдавсӣ*

**ларзанда** *бар касе, чизе* азиздорандаи чизе ё касе, бисьёр ғамхорикунанда дар ҳаққи чизе ва ё касе.

Туро буд бояд нигаҳбони ӯй,
Падарвор ларзанда бар ҷони ӯй. *Фирдавсӣ*

**ЛАРЗИДАН** لرزيدن ба ҷунбиш ва тазалзул даромадан, ба эҳтизоз даромадан, тапидан.

Биларзид гетӣ зи бори гарон,
Зи бас кӯҳи оҳан карон то карон. *Фирдавсӣ*

Ҳар кӣ хиёнат варзад, дасташ аз ҷабонат биларзад. *Саъдӣ*

**ЛАРЗИШ** لرزش *ҷунбиш, эҳтизоз, раъша;* **ба ларзиш дарафтодан** ба ларза афтодан, ба ларзидан сар кардан.

Зи боридани барфу борони сайл,
Ба ларзиш дарафтода ҳамчун Суҳайл. *Саъдӣ*

**ЛАРЗ-ЛАРЗОН** لرزلرزان *ларзида-ларзида, сахт ларзида.*

Гирифтору дил з-ӯ шуда ноумед,
Равон ларз-ларзон ба кирдори бед. *Фирдавсӣ*

**ЛАРЗОН** لرزان ларзанда, он кӣ дар ҳолати ларзиш аст.

Чу хашм оварад кӯҳ, резон шавад,
Сипеҳр аз бари хок ларзон шавад. *Фирдавсӣ*

**ЛАСМ** *а.* لثم бӯсидан; бӯсиш.

Диловархон бар ласми туроби ақдоми шаҳаншоҳи сипеҳрэҳтишом сарафрозӣ ёфта.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЛАТ** I لت садма задан, зарба задан, куфтан бо даст, калтак ва ғ.; зарб.

Лат ҳамаро ҳам кунад аз саҷда пушт,
Саҷдаи ангушт нигар пеши мушт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**лат хӯрдан** зарба дидан; ба шикаст дучор гардидан; **дар лат кашидан** задан, кӯфтан.

Фармуд, то ӯро тозиёна зананд, то иқрор кунад. Ба мӯҷиби фармуда чун пайкро дар лат кашиданд, мактубот изҳор кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАТ** II لت амуд, шашпар.

Лате бар сари турк зад, пахш кард,
Сару пушт афтод бар хоки зард. *Фирдавсӣ*

Зи тозиёнаи хасмат ишорате кофист,
Ба размн хасм чӣ ҳоҷат туро ба найзаву лат.
*Шамси Фахрӣ*

**ЛАТ** III لت пора; **лат-лат** пора-пора, тикка-тикка, порча-порча.

Чуғд ки бо бозу бо кулангон паррад,
Бишканадаш парру мурзу гардад лат-лат. *Асҷадӣ*

**ЛАТАНБАР||ЛАТАНБОР** لتنبر||لتنبار 1. шикампараст, бисьёрхӯр, пурхӯр; 2. *маҷ.* ҳеҷкора, коҳил; 3. нодон, ҷоҳил; аҳмақ.

Бар дил макун мусаллат гуфтори ҳар латанбар,
Ҳаргиз куҷо писандад афлок ҷуз туро сар.
*Шокири Бухороӣ*

**ЛАТАНБОН** لتانبان бисьёрхӯр, пурхӯр, шикампараст.

Чӣ донад латанбони аз хоб маст,
Ки бечорае дида барҳам набаст. *Саъдӣ*

На ҳар бор хурмо тавон хӯрду бурд,
Латанбони бад оқибат хӯрду мурд. *Саъдӣ*

**ЛАТАНБОР** لتنبار *ниг.* **латанбар.**

**ЛАТАФ** *а.* لطف 1. нармӣ; 2. некӯӣ, меҳрубонӣ.

Ҳар киро, к-ин шикастарой дод,
Он латаф карду мумиёӣ дод. *Низомӣ*

Сад латаф аз кирдигор в-аз лаби ту як сухан,
Сад ситам аз рӯзгор в-аз дили ту як ҷафо.
*Хоқонӣ*

**ЛАТИФ** *а.* لطيف 1. нозук, зариф, нарм.

Ҷомест, ки ақл офарин мезанадаш,
Сад бӯса зи меҳр бар ҷабин мезанадаш,
Ин кӯзагари даҳр чунин ҷоми латиф
Месозаду боз бар замин мезанадаш. *Хайём*

Соиб, маро зи бехабарӣ нест шиквае,
Бар хотири латиф бувад бор огаҳӣ. *Соиб*

2. хушрӯ, хушнамо, маҳин, раъно.

Ба ин рӯи латифу ҳӯи дилкаш
Ба тезӣ сар макаш монанди оташ. *Бадрии Қашмирӣ*

Инсоф медиҳам, ки латифону дилбарон
Бисьёр дидаам, на бад-ин лутфу дилбарӣ. *Саъдӣ*

3. хушмаза, гуворо, дилпазир, дилкаш.

Чун латиф омад ба гоҳи навбаҳор
Бонги руду бонги кабку бонги тоз. *Рӯдакӣ*

Обид аз таомҳои латиф хӯрдан гирифт ва кисватҳои назиф пӯшидан. *Саъдӣ*

Чӣ латиф аст ба субҳе қадаҳи ширбиринҷ,
Дар замоне, ки кунад доя зи хобат бедор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

4. хуштабъ, зариф; некӯкор.

Латифи карамгустари корсоз,
Ки дорои халқ асту донои роз. *Саъдӣ*

**табъи латиф** табъи нозук ва зариф.

Эй булбули хушилҳон, маҳрӯшу дам фурӯ бар,
Табъи латифи султон тоби сухан надорад. *Махфӣ*

**ЛАТИФА** *а.* لطيفه 1. базла, шӯхӣ, мутоиба.

Шабҳои дароз нахуфтаме, базлаҳо ва латифаҳо гуфтаме, бошад, ки муонасат пазираду ваҳшат нагирад. *Саъдӣ*

2. нуктаи дақиқ, сухани бозарофат; сухане, ки дорои маънои чуқур ва нозук аст, каломи мухтасари пурмаъно.

Латифаест ниҳонӣ, ки ишқ аз он хезад,
Ки номи ӯ на лаби лаълу хатти зангорист. *Ҳофиз*

**ЛАТИФБОЗУ** لطيف‌بازو *дорои бозуи зебо ва нарму нозук.*

Камони сахт кӣ дод он латифбозуро,
Ки тири ғамза тамом аст сайди оҳуро. *Саъдӣ*

**ЛАТИФМАНЗАР** لطيف‌منظر хушрӯ, зебосурат, хушандом.

Омадамат, ки бингарам, боз назар ба худ кунам,
Сер намешавад назар, баски латифманзарӣ. *Саъдӣ*

**ЛАТИФПАЙВАНД** لطيف‌پيوند мавзун, нозук.

Чандин ғазали латифпайванд
Гуфт аз ҷиҳати ҷамоли дилбанд. *Низомӣ*

**ЛАТИФСИРИШТ** لطيف‌سرشت нозуктабъ, покниҳод.

... Ки зи кадбонувони қасри биҳишт
Буд зоҳидзане латифсиришт. *Низомӣ*

**ЛАТИФТАБИАТ** لطيف‌طبيعت некӯсиришт, хушхулқ.

Он гоҳ дояи мустақимбуният, мӯътадилҳайат, латифтабиат, каримҷибиллат биёварданд.
*«Синдбоднома»*

**ЛАТИФУЛЭЪТИДОЛ** *а.* لطيف‌الاعتدال хушандом, латифандом.

Малик дарҳол канизаки моҳрӯй пеши ӯ фиристод..., ҳамчунон дар ақибаш ғуломе бадеъулҷамол ва латифулэътидол. *Саъдӣ*

**ЛАТИФХӮЙ** لطیفخوی нармхӯӣ, хушфеъл, хушхулқ.

Сарҳанги латифхӯи дилдор
Беҳтар зи фақеҳи мардумозор. *Саъдӣ*

**ЛАТИФХӮӢ** لطیفخوئی нармӣ, хушфеълӣ, хушхулқӣ.

Бурдӣ зи ҳаво латифхӯӣ,
В-аз боди сабо абирбӯӣ. *Низомӣ*

**ЛАТМА** *а.* لطمه ба ҳам хӯрдани ду чиз, ба ҳамдигар зарба расонидан; шаппотӣ, торсакӣ, шапалок; садама, зарба.

По чу ниҳад бар сари дарьё хасе,
Латма хӯрад аз кафи дарьё басе. *Хисрави Деҳлавӣ*
Гирди тахайюли ду сароб аст ҳастиш,
Аз латмаи ду мавҷ ҳубобе дамидаст. *Бедил*

**ЛАТОИФ** *а.* لطائف *ҷамъ* **1.** ҷ. **латифа.**

Дар латоиф лаъли ӯ ҳозирҷавоб,
Дар дақоиқ фаҳми ӯ софӣ чу об. (1) *Ҷомӣ*

Расул он ҷо расид ва пайғомҳо бар ваҷҳи нек бигузорд ва латоиф ба ҳадде ба кор овард, то он қавмро ба хобе фурӯ кард. (2) *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** нозукиҳо, зарифиҳо, борикиҳо.

Абулфазл дар латоифи адаб бореътар буд.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**латоифи ҳиял** (*инчунин* **латоифулҳиял**) макру ҳилаҳои нозук, моҳирона.

Олтунтош чунон рифқ намуд ва латоифи ҳиял ба кор овард, то кори мо аз қоида барнагашт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**3.** марҳаматҳо; эҳсону бахшишҳо, тӯҳфаҳои пурқимат.

Султон бар латоифи сунъи борӣ ва авоиди карами ӯ шукр мегуфт. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ЛАТОИФУЛҲИЯЛ** *а.* لطائف‌الحیل *ниг.* **латоиф (латоифи ҳиял).**

Он лашкару хазоину ғуломони сароиро бардошт ва латоифулҳиял ба кор овард, то ба саломат ба Хоразм бозбарад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Қутбхони Лудӣ... ба латоифулҳиял аз Ҳусайншоҳи Шарқӣ рухсат гирифта хидмати султон Баҳлул омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛАТОФАТ** *а.* لطافت **1.** нозукӣ, борикӣ, зарифӣ, хуштабъӣ.

Баҳром... дар латофати сухани ӯ мутаҳайир шуд. *Авфӣ*

**2.** покӣ, покизагӣ, беғуборӣ.

Ҳаво аз латофат дар ӯ мушкрез,
Замин аз надоват дар ӯ чашмахез. *Низомӣ*
Борон, ки дар латофати табъаш хилоф нест,
Дар боғ лола рӯяду дар шӯразор хас. *Саъдӣ*

**3.** зебоӣ; раъноӣ, назокат, нозукандомӣ, мавзунқоматӣ.

Ва (ба) латофати сурати худ назар кунӣ ва яқин донӣ, ки маро бе ҷурме ба қатл расонӣ.
*Аҳмади Дониш*

Пеши гул гоҳ аз он латофати тан,
Гоҳ аз он бӯи пираҳан мегуфт. *Ҷомӣ*

**4.** мулоимат, хушмуомилагӣ, муносибати нағзу нарм.

Ба латофат чу барнаёяд кор,
Сар ба беҳурматӣ кашад ночор. *Саъдӣ*

**латофат кардан** муносибати нағзу мулоим кардан.

Латофат кун он ҷо, ки бинӣ ситез,
Набуррад қази нармро теғи тез. *Саъдӣ*

**ЛАТРА** لتره **1.** пора-пора, дарида.

Он ки бошад бари ҷалолати ӯ
Атласи чарх жандаву латра. *Шамси Фахрӣ*

**2.** фарбеҳ; *маҷ.* коҳил, танбал.

Мардаке чанд ҳаст бас латра,
Аспаке чанд ҳаст бас лоғар. *Масъуди Саъд*

**ЛАТТА** لته порча, қисме, ҳиссае аз матоъ.

Дӯзем қабо баҳри қадат аз гули сурӣ,
То хилъати зебои ту аз латта набошад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАФЗ** *а.* لفظ **1.** сухан, калом.

Лутфи табъаш дар сухан мӯ мешикофт,
Лафз нашнуда ба маънӣ мешитофт. *Ҷомӣ*

**2.** забон, лаҳҷа.

Хираднномаҳоро зи лафзи дарӣ
Ба юнонзабон кард кисватгарӣ. *Низомӣ*

**ЛАФИФ** *а.* لفیف **1.** омехта, ба ҳам печида; **2.** *маҷ.* ҳамроҳ, ҳамсӯҳбат.

Туро лафифи гунаҳкорон ва мақруни зиндониён созанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАФҶ** لفج *ниг.* **лафҷ.**

**ЛАФҶА** لفجه *ниг.* **лафҷа.**

**ЛАФҶ||ЛАФҶ** لفج||الفج лаби дӯр, лаби ғафс ва овезон монанди лаби шутур.

Чашм чун ҷомаи ғук об гирифта ҳама сол,
Лафҷ чун мӯзаи хоҷа Ҳасани Исо каж. *Мунҷик*

**ЛАФҶА||ЛАФҶА** لفجه||الفجه **1.** лаби дӯр, лаби ғафс ва овезон монанди лаби шутур.

Дандон чу садаф карда, даҳон маъдани лӯълуъ
В-аз лафча бияфшонда басе лӯълӯи шаҳвор.
*Манучеҳрӣ*

**2.** гӯшти беустухон.

Сари зангиёнро дарорад ба банд,
Хӯрад чун сару лафчаи гӯсфанд. *Низомӣ*

**ЛАХЛАХА** *а.* لخلخه таркибе аз хушбӯиҳои гуногун: мисли мушк, анбар, кофур ва ғ.

Авлотар аст, ки нахуст модда аз димоғ боздорад ба лахлахаҳо чун сирка ва гулоб ва равғани гул. Хирқаҳо бад-он тар мекунанд ва бар сари ӯ мениҳанд ва муддати ду рӯз мебӯёнанд.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

Ба шоҳидони чаман сад ҳазор лахлаха ҳур
Ба дасти пайки насими баҳор бифристод.
*Убайди Зоконӣ*

**ЛАХТ** I لخت **1.** ҷузъ, ҳисса, қисм, пора, қитъа.

Биёмад зи туркон чу як лахт кӯҳ,
Шуданд аз ниҳебаш далерон сутӯҳ. *Фирдавсӣ*

**лахте** а) порае, қисме; ҷузъе, қадре, андаке.

Хӯришҳо фиристоду лахте набид,
Ҳамон бӯйҳо наргису шанбалид. *Фирдавсӣ*

... Ва лахте аз вилоят ғорат карда ва баъзеро кушта ва баъзеро асир карда ва бурда то ба Марв.
*«Таърихи Наршахӣ»*

б) лаҳзае, фурсате, як нафас, камтаре.

Чун маҷоли инкор набуд, лахте ба луҷҷаи андеша рафтанд. *Аҳмади Дониш*

Тамошо кард лахте бар лаби ҷӯй,
Бидид он сангҳоро рӯй бар рӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

**лахт-лахт** а) пора-пора, қитъа-қитъа, чок-чок, парча-парча.

Ҳамезад чунон гурз, к-аз захми сахт
Дар ӯ қуфлу занҷир шуд лахт-лахт. *Асадӣ*

б) кам-кам, андак-андак.

Ҳама чизе ар бингарӣ лахт-лахт
Ба сахтӣ бирун ояд аз ҷои сахт. *Низомӣ*

2. табақаи дар.

Ҷаҳонро ба омад-шудан ҳар ки ҳаст,
Дулахтӣ даре дид, лахте шикаст. *Низомӣ*

**ЛАХТ II** لخت **1.** амуд, гурзи оҳанин.

Хабар додам аз Рустаму лахти ӯ,
Ҳам аз ҷоми Кайхисраву тахти ӯ. *Низомӣ*

2. яклухт, якпора ва якҷинса.

Ба як захми он гурзи пӯлоди лахт
Ситад ҷон аз он обнӯсӣ дарахт. *Низомӣ*

**ЛАХТА** لخته пора, порча, қитъа; **лахтаву пора** пора-пора.

**ЛАХТАК** لختک *шакли тасғири* **лахт.**

Ҳаме лахтаке себ ҳар бомдод
Парирӯй духтар бад-ин кирм дод. *Фирдавсӣ*

Лахтаке чун чарх бедорӣ гузин, к-аз баҳри ту
Минбаре кард аз шараф чун шамси гардун ихтиёр. *Саноӣ*

**ЛАХЧАК||ЛАХШАК** لخچک||لخشک навъе аз оши ордӣ, ки хамирро тунук кашида парча-парча дар об меҷӯшонанд.

Афтод шабе ба оши лахчак корам,
Гуфтам: Ҳаққо аз ин чалав хуштарак аст. *Савдо*

**ЛАХШИДАН** لخشیدن лағжидан, ғеҷидан.

Ҷаҳонро ҳар ду чун равшан дурахшид,
Зи якдигар мабурриду налахшид. *Низомӣ*

**ЛАШКАР** لشکر қӯшун, маҷмӯи фавҷҳои одамони мусаллаҳи ҷанговар.

Пароканда лашкар наёяд ба кор,
Дусад марди ҷангӣ беҳ аз сад ҳазор. *Фирдавсӣ*

Лашкар аз ҳар ду ҷониб рӯй ба ҳам оварданд. *Саъдӣ*

Чӣ гуна ҷон барад Ибни Ямин аз лашкари ҳиҷрон,
Ки ҳар дам тири ғам бар синаи ношод меояд? *Ибни Ямин*

**лашкари гиронсанг** сипоҳи зиёд, бисьёр; сипоҳи азим, вофир.

Аҳмадхон ... бо чанде аз умарои номӣ ва лашкари гиронсанги интихобӣ бар сари он ҷамоат таъин фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**лашкари ороста** лашкари муназзам, лашкари батартиб, мусаллаҳи омода ба ҷанг.

Ин рӯз Абулҳасан даррасид бо лашкари анбӯҳ ва ороста. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**лашкар ангехтан** ҳуҷум кардан, ҳамла овардан.

Агар ғам лашкар ангезад, ки хуни ошиқон резад,
Ману соқӣ ба ҳам созему буньёдаш барандозем. *Ҳофиз*

**лашкар кашидан** аскар бурдан (ба ҷое); ба ҷанг рафтан; **лашкар оростан** а) сипоҳ ҷамъ кардан; лашкар ба тартиб овардан.

Навфал ба хаёли ҷанг бархост,
Майдон талабид, лашкар орост. *Ҳилолӣ*

б) лашкар кашидан, ҳамла овардан.

Басе барнаёмад, ки баниӣ-аммони султон ба мунозаат бархостанд ва ба муқовамат лашкар оростанд ва мулки падар хостанд. *Саъдӣ*

**лашкар рондан** лашкар кашидан, бо лашкар ба ҷое равона шудан; ◇ **лашкари румию шомӣ** *киноя аз* шабу рӯз.

Барояд он гаҳаш номи тамомӣ
Миёни лашкари румию шомӣ. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЛАШКАРАНГЕЗ** لشکرانگیز ба ҷанг барангезандаи лашкар.

Ба душман равон лашкарангез шуд,
Чу оташ сипоҳаш ба кин тез шуд. *Фирдавсӣ*

**ЛАШКАРАФРӮЗ** لشکرافروز ба ҷӯшу хурӯш оварандаи лашкар ҳангоми ҷанг, он кӣ лашкарро дар ҷанг ташвиқ мекунад, баланд бардорандаи рӯҳи лашкариён; далер, шуҷоъ, ҷанговари барҷастаи ибратшаванда.

Ту ба мулк-андар монанди Муиздинӣ,
Лашкарафрӯзу мухолифшикану пандпазир. *Муиззӣ*

**ЛАШКАРГОҲ||ЛАШКАРГАҲ** لشکرگاه||لشکرگه ҷои лашкар, истгоҳи қӯшун.

Абӯмуслим аз Марв берун омад ва аз роҳи Омӯй ба як манзил лашкаргоҳ зад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бар он дашт лашкаргаҳ оростанд,
Ки дарьёфтанд, он чи мехостанд. *Хоҷу*

**ЛАШКАРКАШ** لشکرکش ба майдони ҷанг барандаи лашкар, сипаҳсолор, сардори лашкар.

В-агар тарки хидмат кунад лашкарӣ,
Шавад шоҳи лашкаркаш аз вай барӣ. *Саъдӣ*

Алам баркашиданд лашкаркашон,
Дурахшанда шуд ханҷари саркашон. *Хоҷу*

**ЛАШКАРКАШӢ** لشکرکشی ба майдони ҷанг бурдани лашкар, сардории лашкар, сипаҳсолорӣ.

Ба дастурию рухсати ростон
Ба лашкаркашӣ гашт ҳамдостон. *Низомӣ*

**ЛАШКАРШИКАН** لشکرشکن шикастдиҳандаи лашкар, марди шуҷои лашкаршикоф, ки бар қалби лашкари душман ҳамла оварда ба ӯ зарбаи ҳалокатовар медиҳад.

Зи пӯлодпӯшони лашкаршикан
Тани кӯҳ ларзанда бар хештан. *Фирдавсӣ*

**ЛАШКАРШИНОС** لشکرشناس он кӣ дар корҳои лашкарӣ моҳир аст; ба тахмину қиёс муайянкунандаи миқдори лашкар.

Сипоҳӣ на чандон, ки лашкаршинос
Ба андозаи он расонад қиёс. *Низомӣ*

**ЛАШКАРШУКУФ || ЛАШКАРШУГУФ ||** لشکرشکوف لشکرشگوف шуҷоъ, диловар.

... Ки лашкаршугуфони миғфаршигоф
Ниҳон сулҳ ҷустанд, пайдо масоф. *Саъдӣ*

**ЛАШКАРӢ** لشکری **1.** мансуб ба лашкар.

Назоракунон шаҳрию лашкарӣ
Бар инсофу озарми искандарӣ. *Низомӣ*

**2.** сипоҳӣ, марди сипоҳӣ, сарбоз, аскар, марди ҳарбӣ, ҷанговар.

В-агар тарки хидмат кунад лашкарӣ,
Шавад шоҳи лашкаркаш аз вай барӣ. *Саъдӣ*

Ба тангчашмии он турки лашкарӣ нозам,
Ки ҳамла бар мани дарвеши яккабо овард. *Ҳофиз*

**ЛАЪБ||ЛАИБ||ЛЕЪБ** *а.* لعب **1.** бозӣ кардан; бозӣ.

Зулфу чашми дилбари ман лоиб асту соҳир аст,
Лаъби зулфу сеҳри чашми ӯ бадеу нодир аст. *Муиззӣ*

Амир дар сояи шомиёна ба лаъби шатранҷ машғул буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** айшу ишрат, тараб, хушӣ.

Зи табъи ӯ ба базм-андар ҳама лаъбу тараб зояд,
Зи азми ӯ ба разм-андар ҳама фатҳу зафар хезад. *Муиззӣ*

◇ **лаъбу бозӣ** ҳила; чора, тадбир.

Рӯбоҳ мегӯяд, ки ҳазор лаъбу бозӣ аз барои он медонам, ки балои саг аз худ дафъ кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАЪБГАР** لعبگر бозингар; фусунгар, найрангбоз.

Боғи деборухи парандсалаб
Лаъбгар гашту лаъбхоҳ аҷаб. *Фаррухӣ*

**ЛАЪЛ** لعل *шакли арабишудаи* **лол** **1.** санги қиматбаҳои сурхранги дурахшон; **лаъли Бадахшон** навъи аълои ин санг, ки аз кӯҳистони Бадахшон ҳосил мешавад.

Гар санг ҳама лаъли Бадахшон будӣ,
Пас қимати лаълу санг яксон будӣ. *Саъдӣ*

**лаъли ноб** а) лаъли соф ва холис; б) *киноя аз* маи софу беғиш.

На соғар булӯрину май лаъли ноб,
Ки ҷом осмон буду май офтоб. *Хоҷу*

**лаъли пайконӣ** навъе аз лаъл, ёқут, алмос ва фирӯза, ки ба шакли пайкон будааст.

Даруни пардаи гул ғунчае, ки месозад,
Зи баҳри дидаи хасми ту лаъли пайконӣ. *Ҳофиз*

**лаъли руммонӣ** лаъли аълосифат, ки рангаш монанди ранги донаи анор аст, ёқути суп-сурх.

Зи чашмам лаъли руммонӣ чу мебoранд, механданд,
Зи рӯям рози пинҳонӣ чу мебинанд, мехонанд. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* ранги сурх; сурх.

Ду атлас дар сандуқе — яке лаъл ва яке сабз, ҳар дуро бифирист. *Авфӣ*

**маи лаъл** шароби сурх.

Эй дил, ту ба асрори муаммо нарасӣ,
Дар нуктаи зиракони доно нарасӣ,
Ин ҷо ба маи лаъли биҳиштӣ месоз,
К-он ҷо, ки биҳишт аст, расӣ ё нарасӣ. *Хайём*

**3.** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Бо лаъли нимзарраи хандони офтоб,
Соянишини дидаи гирьёни кистӣ? *Хоқонӣ*

То ситодаст, аз ду чашмаш бар набояд дошт чашм,
То нишастаст, аз ду лаълаш бар набояд дошт лаб. *Фаррухӣ*

**лаъли гавҳаркаш** *киноя аз* лаби латифсухан, ширинсухан.

Гуҳарбор шуд лаъли гавҳаркашаш,
Шакаррез шуд шаҳди шаккарвашаш. *Хоҷу*

**лаъли гуҳарбор** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Дарат мебӯсаму он бахт ку, к-андар дилат гардад,
Ки ин бахшиш аз он лаъли гуҳарбор орзу дорам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**лаъли обдор** а) лаъли хушоб; б) *киноя аз* лаби маъшуқа.

То лаъли обдори туро нақш бастаанд,
Хобу фароғат аз сари айём рафтаанд. *Соиб*

**лаъли сероб** а) лаъли обдор, дурахшон.

Зи кӯҳи саодат асар ёфт кон,
Баромад яке лаъли сероб аз он. *Шодӣ*

б) *киноя аз* лаби маҳбуба.

Лаъли сероби ту бигрифт аз маи гулранг ранг,
Кай раво бошад, агар мутриб ниҳад аз чанг чанг. *Заҳири Форьёбӣ*

**лаъли сухангӯ** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Таъна бар тӯтии табъам мазан аз камсуханӣ,
Ки бар ӯ роҳи сухан лаъли сухангӯи ту баст. *Ҷомӣ*

**лаъли шак(к)арафшон** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Мекунад Ҳофиз дуое, бишнаву омин бигӯ,
Рӯзии мо бод лаъли шаккарафшони шумо. *Ҳофиз*

**лаъли шак(к)арбор** лаби ширин, лаби маъшуқа.

Ба ҳаққи тӯтии хушнуктадони афзалнутқ,
Ки рехт шираву шаккар зи лаъли шаккарбор. *Восифӣ*

**лаъли шак(к)арвор** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Гашт то лаъли шакарвори ту моил ба сухан,
Фитнаи тоза ба ҳар раҳгузар андохтаӣ. *Шоҳин*

**лаъли шак(к)арин** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Чу лаъли шаккаринат бӯса бахшад,
Мазоқи ҷони ман з-ӯ пуршакар бод. *Ҳофиз*

**лаъли шак(к)архо** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Парешон ҷаъди сунбул аз сари зулфи сумансоят,
Кушодӣ ғунча аз хандидани лаъли шакархоят. *Туғрал*

**4.** *маҷ.* шароби сурх, маи сурх; **лаъли ёқутранг** *киноя аз* шароби сурх.

Бидеҳ, соқӣ, он лаъли ёқутранг,
Ки бурд аз рухи лаълу ёқут ранг. *Ҳофиз*

**лаъли музоб** а) *киноя аз* лаби маҳбуба.

Гаҳи гуфтор чӣ ширин бувад он лаъли музоб,
Гаҳи рафтор чӣ мавзун бувад он сарви баланд. *Савдо*

б) *киноя аз* хун.

Ба навъе дар миёни об оташи ҳарб афрӯхта,... ки об ранги лаъли музоб пайдо кард. *«Таърихи Фаришта»*

**лаъли полуда** шароби холис, бодаи соф.

Биё, соқӣ, он лаъли полударо
Биёвар, бишӯӣ ин ғамолударо. *Низомӣ*

**лаъли равон** шароби сурх.

Лаъли равон зи ҷоми зар нӯш, ғами фалак махӯр,
Зи фалаки зумуррадин баҳри чӣ мор-мехӯрӣ? *Салмони Соваҷӣ*

Чу Ҷам ҷоми ёқут бардошта,
Зи лаъли равон қут бардошта. *Хоҷу*

◇ **лаъли носуфта** а) лаъли сӯрох нокарда; б) *киноя аз* суруд ва хонандагии нав, ҳавоҳои навбаромади форам.

Гаҳе лаъли суфта ба паймона х(в)ард,
Гаҳе гӯш бар лаъли носуфта кард. *Низомӣ*

**лаъли сиришк** қатраҳои оби дида.

Ошиқ ҳар он чи баҳри қудумат кунад нисор,
Лаъли сиришки мо гуҳари обрӯ бувад. *Савдо*

**лаъл суфтан** сухани ширин гуфтан.

Соҳиби ман маро чу маҳрам ёфт,
Лаълро суфту нофаро бишкофт. *Низомӣ*

**гӯш пур аз лаълу пирӯза кардан** шунидани суханҳои нек ва писандида.

Аз он нуктаҳо мардуми тезҳуш
Пур аз лаълу пирӯза карданд гӯш. *Низомӣ*

**аз лаъли тоза лӯълӯи тар афшондан** аз лабони зебо суханони пурқимат гуфтан.

Хутбаи адли хештан бархонд,
Лӯълӯи тар зи лаъли тоза фишонд. *Низомӣ*

**аз лаъл шакар пошидан** *киноя аз* суханҳои ширину хуш гуфтан.

Лайлӣ чу шунид ҳарфи ҷонон,
Пошид шакар зи лаъли хандон. *Шоҳин*

**ба мижгон лаълу гавҳар суфтан** гиристан ва ашк рехтан.

Ба мижгон лаълу гавҳар суфт дида,
Зи дида он чи дил дида кашида. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЛАЪЛАК** لعلک бемории сӯхтанӣ.

Жожхой чӣ қадар бо ту вафо хоҳад кард?
Лабу дандони ту вақт аст, ки гирад лаълак. *Бедил*

**ЛАЪЛВАШ** لعل وش лаълмонанд, лаълосо.

Он кас, ки замину чарху афлок ниҳод,
Бас доғ, ки дар ин дили ғамнок ниҳод.
Бисьёр лаби лаълвашу рӯи чу моҳ
Дар зери замину ҳуққаи хок ниҳод. *Хайём*

**ЛАЪЛГАР** لعلگر бо лаъл ороишдиҳанда.

Сунбули ӯ сунбулаи рӯзтоб,
Гавҳари ӯ лаългари офтоб. *Низомӣ*

Лаълфишон соқии зарринкамар
Гашта чу хуршеди фалак лаългар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛАЪЛГУНА** لعل گونه лаълранг, лаълмонанд; *маҷ.* рӯҳбаланд, шод ва фурӯзон.

Тан, ки пӯшида гашту ҳавсала пур,
Дар ҷаҳон лаългуна бош, на дур! *Низомӣ*

**ЛАЪЛОШОМ** لعل آشام **1.** майошом, майхӯр; **2.** *киноя аз* хуношом, хунхор.

Ба сеҳри худ забонбандӣ кунад мар-ҷони аъдоро,
Ки миноест пурҷавҳар забони лаълошомаш.
*Бадри Чочӣ*

**ЛАЪЛФОМ** لعل فام монанди лаъл, лаълранг, сурх.

Зарду хамида гаштам аз ғами ишқ —
Ду рухи лаълфому қомати рост. *Фаррухӣ*

Сӯфӣ, биё, ки оина софист ҷомро,
То бингарӣ сафои маи лаълфомро. *Ҳофиз*

**ЛАЪЛӢ** لعلی **1.** мансуб ба лаъл; **2.** ба ранги лаъл, сурх.

Соиб, дар ин ду ҳафта, ки гул ҷӯш мезанад,
Чун доғи лола бодаи лаълӣ мадеҳ зи чанг. *Соиб*

**ЛАЪЛҚАНД** لعل قند ширинлаб, сурхлаби ширингуфтор (сифати маҳбуба).

Маро бояд акнун яке лаълқанд,
Ба абрӯ камону ба гесӯ каманд. *Савдо*

**ЛАЪНАТ** *а.* لعنت дуои бад; бадгӯӣ, дашном, изҳори нафрат.

Намонад ситамгори бадрӯзгор,
Бимонад бар ӯ лаънати пойдор. *Саъдӣ*

**ЛАЪОБ** *а.* لعاب **1.** бисьёр бозикунанда.

Ҷои гирьяст бар мусибати пир,
Ту чу кӯдак ҳанӯз лаъобӣ. *Саъдӣ*

**2.** бозигар; найрангбоз.

Дигар аз Хитой лаъобон омада буданд ва лӯъбатҳои хитой, ки ҳаргиз кас мушоҳада накарда буд.
*«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ЛАҒВ** *а.* لغو сухани беҳудаву бемаънӣ, ҳазьён, сафсата; чизи бекора.

Гар аз банда лағве шунидӣ, маранҷ,
Ҷаҳонгашта бисьёр гӯяд дурӯғ. *Саъдӣ*

**лағз** لغز *асоси замони ҳозираи* **лағзидан.**

**ЛАҒЗ** لغز ғеҷидан, лағжиш; хазида, ба ҷаҳиш омода шудани шер, паланг ва ғ.

Шери нар гунбаз ҳамекардӣ зи лағз
Дар ҳаво чун мавҷи дарьё бист газ. *Румӣ*

**ЛАҒЗАНДАПОЙ** لغزنده پای **1.** мутазалзил, ғеҷанда; **2.** *маҷ.* ба ваҳму ҳарос монда.

Малак кар шуд аз наъраи карраной
Зи бонги дуҳул ваҳм лағзандапой. *Шодӣ*

**ЛАҒЗИДАН** لغزیدن **1.** лағжидан, ғеҷидан.

Ва Тағшодаро бар дари сарой пой андар лағзид ва биуфтод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чу боре фитодӣ, нигаҳ дор пой,
Ки як бори дигар налағзӣ зи ҷой. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* саҳв кардан, хато кардан дар корҳо.

Туро маломати риндону ошиқон, Саъдӣ,
Дигар ҳалол набошад, ки худ билағзидӣ. *Саъдӣ*

**ЛАҒЗ-ЛАҒЗОН** لغزلغزان лағжида-лағжида, ғеҷида-ғеҷида; ноустувор.

Обканде дуру бас торик ҷой,
Лағз-лағзон чун дар ӯ бинҳанд пой. *Рӯдакӣ*

**ЛАҚАБ** *а.* لقب **1.** номи дуюме, ки ба тариқи ифтихор, мадҳ ё ҳаҷву мазаммат ба номи аслии касе илова шудааст ё ҷои номи аслии ӯро гирифтааст; **лақаб кардан** номи иловагӣ додан.

Ва номи он подшоҳ Қароҷурин-турк буд ва онро аз ҷиҳати бузургӣ ба Ёғу лақаб карда буданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** унвон.

Ва баъд аз вафоти вай писари ӯ ба ҷои ӯ бинишаст ва ӯро лақаб амир Мозӣ карданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ЛАҚВА** *а.* لقوه каҷии даҳон ва ё рӯй ба сабаби бемори.

Дар ин вақт инҳирофи мизоҷи султон бештар шуда мунҷар ба лақва ва фолиҷ гардид.
*«Таърихи Фаришта»*

Бар сари чоҳе рафта ва дар он нигариста ларза бар аъзо ва лақва бар вай торӣ гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАҚЛАҚА** *а.* لقلقه **1.** бонги лаклак; **2.** *маҷ.* овози сахти боизтироб; **3.** *маҷ.* пургӯӣ, беҳудагӯӣ.

Ҳаст дар банди лақлақа монда,
Аз дари маънию хабар ронда. *Саноӣ*

**ЛАҚҚОБ** *а.* لقاب хушомадгӯй; дурӯя ва фиребгар.

Ҳаромӣ бояд ин солуси лаққоб,
Дар он вайрона афтодан чу маҳтоб. *Низомӣ*

**ЛАҲ** له **1.** шароби ангурӣ.

Давлат онрост дар ин вақт, ки обаш аз лаҳ,
Силлат онрост дар ин шаҳр, ки нонаш аз банг. *Саноӣ*

Ҳар чи бистонад аз ҳарому ҳараҷ,
Аз баҳои намозу рӯзаву ҳаҷ,
Ё ба лаҳ ё ба манг сарф кунад,
Барфро ёри дӯгу тарф кунад. *Саноӣ*

**2.** бӯй (хоҳ бӯи хуш ва хоҳ бӯи бад); **3.** *маҷ.* фоидаи андак, баҳраи андак.

Ман чӣ гуфтам, куҷо бимонад дил,
Ки дилам лаҳ набурда рафт аз кор. *Шамси Табрезӣ*

**ЛАҲАБ** *а.* لهب забонаи оташ, шӯълаи оташ.

Хушк гардад зи тафи соиқа дарьёи муҳит,
Гар падидор шавад з-оташи хашми ту лаҳаб. *Саноӣ*

Ба хома бар ҷигари дӯстон чаконид об,
Ба теғ бар ҷигари душманон фиканд лаҳаб. *Фаррухӣ*

**ЛАҲАД** *а.* لحد гӯр, қабр; шикофи ғормонанди гӯр, ки мурдаро дар он ҷо мегузоранд.

Оҳу фарьёд, ки аз чашми ҳасуди маҳи чарх
Дар лаҳад моҳи камонабрӯи ман манзил кард. *Ҳофиз*

**ЛАҲАҶОТ||ЛАҲҶОТ** *а.* لهجات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **лаҳҷа||лаҳҷат** 1, 2; **2.** овозҳои гуфтугӯ.

Ту мабин з-афсуни он лаҳҷоти паст,
Он нигар, ки мурда барҷасту нишаст. *Румӣ*

**ЛАҲВ** *а.* لهو **1.** бозӣ, бозӣ кардан; он чи ки кас вақти худро бо он хуш мекунад.

Суруду лаҳв ҳам бояд ба миқдор,
Ки чун бисьёр шуд, акс оварад бор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** шодӣ, хурсандӣ, тараб, айшу ишрат.

Ба ҷон-андар лаҳв асту ба мағз-андар мушк аст,
Ба чашм-андар нур асту ба рӯ-андар вард аст.
*Манучеҳрӣ*

Муддати лаҳвро ғам аст анҷом,
Бодаи некро бад аст хумор. *Хоқонӣ*

**лаҳву лаиб** (*ё* **лаъб**) бозӣ ва айшу ишрат, базму тарабу нишот.

Ҳосили лаҳву лаъби дуньё чист?
Номи зишту хумору ҷангу ҷадал. *Саъдӣ*

Ва агар подшоҳ ба лаҳву лаиб аз масолеҳи мамлакат ғофил нишинад..., басе барнаёяд, ки мулк хароб шавад. *Аҳмади Дониш*

**лаҳв кардан** айшу ишрат бохтан, вақт хуш гузаронидан.

Даме лаҳв мекард бо меҳтарон,
Сару соғараш ҳар ду аз май гарон. *Низомӣ*

**ЛАҲЗА** *а.* لحظه дам, вақти андаке, сония.

Гирди дигаре чӣ гуна парвоз кунам,
Ё ишқи наве чӣ гуна оғоз кунам,
Як лаҳза сиришки дида менагзорад,
То чашм ба рӯи дигаре боз кунам. *Хайём*

Дар маҷлиси мо атр маёмез, ки моро
Ҳар лаҳза зи гесӯи ту хушбӯй машом аст. *Ҳофиз*

**лаҳза ба лаҳза** дам ба дам, пайваста, муттасил.

Мизбон лаҳза ба лаҳза такаллуфе дигар менамуд.
*«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ЛАҲИБ** *а.* لهيب гармии оташ ва ё шӯълаи бедуди он, забонаи оташ.

Бар умеди оташи Мусои бахт,
Қ-аз лаҳибаш сабзу тар гардад дарахт. *Румӣ*

Мухолифони варо дар даҳон ба шарқу ба ғарб
Май аз лаҳиби ҳамим асту ангабин ғассоқ. *Ломеӣ*

**ЛАҲМ** *а.* لحم гӯшт, гӯшти беустухон.

Мостбое, ки пур аз лаҳми муҳарро бошад,
Равғани сабз ба рӯяш шуда чун хатти нигор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**лаҳму шаҳм** гӯшту чарбӣ.

Вай ҳам мисли ман одамест аз лаҳму шаҳм.
*Аҳмади Дониш*

✧ **лаҳми** *касеро* **хӯрдан** ғайбат кардан бо кинаву адоват.

Бад гумон бурдем, моро кун ҳалол,
Лаҳми ту хӯрдем андар қилу қол. *Румӣ*

**ЛАҲН** *а.* لحن **1.** овоз, хониши хуш, форам ва мавзун.

Сароянда з-овоз баргашт сер,
Ҳамаш лаҳни булбул, ҳам овои шер. *Фирдавсӣ*

Дар боғ ба наврӯз дирамрезон аст,
Бар норванон лаҳн дилангезон аст. *Манучеҳрӣ*

**2.** оҳанг, мақом, наға, наво.

Ба ҳар лаҳне, ки то акнун намудам,
Чу лаҳни мутрибон дар парда будам. *Низомӣ*

Нағмаи ин уд мавзун чун бувад,
Лаҳни ин мутриб ба қонун чун бувад? *Ҷомӣ*

**лаҳни ағонӣ** оҳанги сурудҳо.

Бизӣ бо амонию ҳури қабой,
Ба руди ғавонию лаҳни ағонӣ. *Манучеҳрӣ*

**лаҳни қудсӣ** *мус.* яке аз лаҳнҳо ва мақомҳои сигонаи Борбад.

Чу лахте лаҳни қудсӣ соз кардӣ,
Биҳишт аз тоқҳо дар боз кардӣ. *Низомӣ*

**ЛАҲФ** *а.* لهف дареғ, таассуф, андӯҳ, ҳасрат.

Сесаду нӯҳ сол он асҳоби каҳф
Пешатон як рӯз бе андӯҳу лаҳф... *Румӣ*

Чӣ хоҳад зи ман ишқ ё лаҳфи нафсӣ,
Ки дорад чунинам бад-ин сӯгворӣ. *Зайнабӣ*

**ЛАҲҶА||ЛАҲҶАТ** *а.* لهجه||لهجت **1.** забон (ҳамчу тарзи ифода).

Лаҳҷаи ман теғи султонист дар фаслулхитоб,
То нагӯяд он замон теғи хатибаш ёфтам. *Хоқонӣ*

**2.** тарзи такаллум ва талаффуз, оҳанги гуфтор.

Лаҳҷаи ширини ман пеши даҳони ту чист —
Дар назари офтоб машъала афрӯхтан. *Саъдӣ*

**ЛАҲҶОТ** *а.* لهجات *ниг.* **лаҳаҷот.**

**ЛАҶ** I لج лагад, пушти пой задан.

Як рӯз ба гармоба ҳаме об фурӯ рехт,
Марде бизадаш лаҷ ба ғалат бар дари даҳлез. *Мунҷик*

**ЛАҶ** II || **ЛАҶҶ** *а.* لج ситеза, якраҳагӣ.

Тумтуроқи эзиду машнав, гурез,
К-ӯ чу иблис аст дар лаҷҷу ситез. *Румӣ*

**ЛАҶАМ**||**ЛАҶМ** لجم *лои сиёҳ ва тирае, ки дар таҳи ҳавзҳо, кӯлҳо ва ҷӯйҳо пайдо мешавад, лойқа.*

Пеши дасти ту магар лофи сахо зад, варна
Баҳрро баҳри чӣ дар ҳалқ ниҳоданд лаҷам? *Рафеи Лунбонӣ*

**ЛАҶАН** لجن *ниг.* **лажан.**

**ЛАҶМ** لجم *ниг.* **лаҷам.**

**ЛАҶОМ**||**ЛИҶОМ** لجام *шакли арабишудаи* **лагом||лигом.**

Ҳам андар замон пеш бинҳод ҷом,
Бизад бар сари тозиаспон лиҷом. *Фирдавсӣ*

**ЛАҶОМГИР**||**ЛИҶОМГИР** لجام گیر касе, ки аз рӯи ҳурмат ҷилави аспи меҳмонро мегирад.

Ҳар ки омад лиҷомгир шуданд,
Ба худаш меҳмонпазир шуданд. *Низомӣ*

**ЛАҶОМРЕЗ**||**ЛИҶОМРЕЗ** لجام ریز **1.** саворе, ки ҷилави аспро озод гузошта (сар дода) меравад, савори тезрав, чобукрав; **2.** *маҷ.* бо шитоб, бо суръат, тозон.

Хабар фиристод, ки арса холист, фурсат ғанимат бояд шумурд. Ва умарои лиҷомрез дар қалъа рехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАҶОҶ** *а.* لجاج ҷидол, хусумат, ситезакорӣ; якраҳагӣ, инод.

Миёни вай ва қозии Шероз лаҷоҷ рафт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Дар карам овезу раҳо кун лаҷоҷ,
Аз деҳи вайрон кӣ ситонад хароҷ? *Низомӣ*

**лаҷоҷ варзидан** ҷидол намудан, ситезакорӣ кардан.

Акнун қасам ёд кун, ки бо ӯ ҷанг накунӣ ва ҷадалу хусумату лаҷоҷ наварзӣ! *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛАҶУҶ** *а.* لجوج **1.** ситезакор; **2.** якрав, гарданшах, инодкор.

Он марди лаҷуҷ аз қабули насиҳати ман имтиноъ намуд. *Авфӣ*

**ЛАҶҶ** *а.* لج *ниг.* **лаҷ** II.

**ЛЕВЛАНГ** ليولنگ дӯғи хушкшуда, қурут, кашк.

В-он зар аз ту боз хоҳад, он ки то акнун аз-ӯ
Ҷуғрӣ хӯрдӣ ҳамею тоифию левланг. *Ҳакими Ғамнок*

**ЛЕК** ليک *шакли кӯтоҳшудаи* **лекин.**

Табиби ишқ масеҳодам асту мушфиқ, лек
Чу дард дар ту набинад, киро даво бикунад? *Ҳофиз*

**ЛЕКИН** ليکن *пайвандак* аммо, вале; **ва лекин** ва аммо; аммо, вале.

Нашуд мор кушта, ва лекин зи роз
Падид омад оташ аз он санг боз. *Фирдавсӣ*

**ЛЕЪБ** *а.* لعب *ниг.* **лаъб.**

**ЛИБД** *а.* لبد намад.

Мӯри асвад бар сари либди сиёҳ,
Мӯр пинҳон, дона пайдо пеши роҳ. *Румӣ*

**ЛИБЕС** لبیس *имолаи* **либос.**

То бидонӣ, ки тан омад чун либес,
Рав, биҷӯ лобис, либосеро малес! *Румӣ*

**ЛИБЛОБ** *а.* لبلاب *ниг.* **лаблоб** I.

**ЛИБОН** *а.* لبان **1.** шир додан; **2.** ширхорагӣ, ширмакӣ.

Ҳамчу майли кӯдакон бо модарон,
Сирри майли худ надонад дар либон. *Румӣ*

**ЛИБОС** *а.* لباس пӯшок, пӯшиданӣ; болопӯш, ҷома, кисва.

Ишқ асту бас, ки дар ду ҷаҳон ҷилва мекунад,
Гоҳ аз либоси шоҳу гаҳ аз кисвати гадо. *Ҷомӣ*

◇ **аз либоси тааллуқ муҷаррад будан** аз алоиқи дунёӣ озод будан.

Умрест, к-аз либоси тааллуқ муҷаррадам,
Наг(и)рифтааст хори ғаме домани маро. *Фузулӣ*

**ЛИБС** *а.* لبس либос, ҷома, пӯшок.

Агар бар канорӣ, ба рафтан бикӯш,
Ва гар дар миён — либси душман бипӯш. *Саъдӣ*

**ЛИВО** *а.* لوا байрақ, ялав, алам, раъяти лашкар.

Чун хисрави анҷум ба байтушшарафи хеш хиромид, ливои ҳишмат дар қалъаи кутволи ҳисори панҷум барафрошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба нун номаш алам дар олам афрошт,
Алам, яъне ливои мотам афрошт. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЛИГОМ** لگام *ниг.* **лагом.**

**ЛИГОМРЕЗ** لگام ریز *ниг.* **лагомрез.**

**ЛИЁН** لیان *ниг.* **лаён.**

**ЛИЁҚАТ** *а.* لیاقت *ниг.* **лаёқат.**

**ЛИМА** *а.* لم чаро, барои чӣ.

Ва ӯро бурҳони «чароӣ» хонанд ва ба тозӣ «лима» хонанд. *Ибни Сино*

**ЛИМИЁ** *ю.* لیمیا яке аз илмҳои асримиёнагӣ, ки доир ба риёзиёт будааст.

Лимиё... иборат аст аз илми адад ва ҳандаса. *Восифӣ*

**ЛИМИЯТ** *а.* لمیت сабаби вуҷуд.

Аммо лимияти ӯ, яъне сабаби вуҷуди ӯ, нафсро ду чиз бошад: яке табиат ва дуввум одат. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ЛИН** *а.* لین нармӣ, мулоимӣ.

Чу бинӣ, ки ҷоҳил ба кин-андар аст,
Саломат ба таслиму лин-андар аст. *Саъдӣ*

Ман накардам бо вай илло лутфу лин,
Ӯ чаро бо ман кунад баръакс кин? *Румӣ*

**ЛИНАТ** *а.* لینت нармӣ, мулоимӣ.

Хиффати ҷону линати мор дар вай [аждаҳо] ҷамъ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛИОМ** *а.* لئام *ҷ.* **лаим.**

Тоифае аз авбошу лиом, ки дар он айём беихтиёр буданд, дар хидмати ӯ ҷамъ омаданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Эй Восифӣ, ба гурсинагӣ сабр пеша кун,
Зинҳор нон тамаъ макун аз суфраи лиом. (2) *Восифӣ*

**ЛИСОН** *а.* لسان **1.** забон, узви нутқ дар даҳони инсон.

Ба лисонаш нигар, ки чун баласон
Равғани дерьёб мечакадаш. *Хоқонӣ*

Ба алмоси мижа гавҳари аҷзу изтирор суфтанд ва ба лисони ифтиқору забони эътизор гуфтанд... *Ҷомӣ*

**2.** забон, гуфтор, сухан.

Мифтоҳи лисони ман дар дасти ҳимами бузургони ин хитта буд. *Авфӣ*

**лисони азб** забони ширин, забони фасеҳу зебо.

Ҳайф аст булбуле чу ман акнун дар ин қафас
Бо ин лисони азб, ки хомуш чу савсанам. *Ҳофиз*

**ЛИСОНУЛВАҚТ** *а.* لسان‌الوقت донишманди замон; *д.* мунодии асрори замон.

Вай лисонулвақт буд ва ягонаи машоих. *Ҷомӣ*

**ЛИСОНУЛҒАЙБ** *а.* لسان‌الغيب **1.** забони ғайб, забони асрор; **2.** лақаби Ҳофизи Шерозӣ.

Сухани ӯ [Ҳофиз] ҳолатест, ки дар ҳавзаи тоқати башарӣ дар наёяд... ва аз машраби фақр чошнӣ дорад ва ӯро лисонулғайб ном кардаанд, сухани ӯ бетакаллуф аст ва содда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ЛИСОНУРРАТБ** *а.* لسان‌الرطب забони ширин, хушбаёнӣ, тарзабонӣ.

Даҳони зӯҳдам арчи хушк ҷонест,
Лисонурратбам оби зиндагонист. *Низомӣ*

**ЛИТОФ** *а.* لطاف *ҷ.* **латиф.**

Ҷуръае бар рӯи хубони литоф,
То чи гуна бошад он ровиқу соф. (2) *Румӣ*

**ЛИФ** ليف моддаи ресмонмонанде, ки аз пӯсти дарахти хурмо ва ин қабил дарахтони дигар ҳосил мешавад ва аз он монанди дастмолкаду ва *ғ.* чизҳое месозанд.

Меомад бар шутуре, ки миҳори ӯ аз лифи хурмо буд. *Авфӣ*

**ЛИФА** ليفه: **лифаи давот** лос, патос, қисми дуруштии абрешим, ки дар давот барои нашикастани нӯги найқалам мегузоштанд.

Чун лифаи давот куҳан гашта,
Пӯсида гӯшт бар тани мурдораш. *Хоқонӣ*

**ЛИФОФА** *а.* لفافه **1.** порча ва *ғ.*, ки чизеро ба он мепеҷонанд, пӯшиши берунӣ, болопӯш; *маҷ.* либос.

Пайкаре дид дар лифофаи хом,
Чун дар абри сиёҳ моҳи тамом. *Низомӣ*

Ҳама зери карбосҳо карда банд,
Лифофа бар ӯ бозпечида чанд. *Низомӣ*

**2.** ҷилд, пакет.

**ЛИҚ-ЛИҚ** لق‌لق яке аз калимаҳои тасвирӣ ва тақлиди овоз буда, садои ҷӯшидани оши дегро ифода мекунад, биқ-биқ (ҷӯшидан).

Бонги чуғзе дар сарои мо навои барбат аст,
Лиқ-лиқи деге ба базми мо садои қул-қул аст. *Савдо*

**ЛИҚО** *а.* لقاء **1.** чеҳра, рӯй, симо.

В-ин ки ҳаме абр ба мушку ғулоб
Ҳар шабу ҳар рӯз бишӯяд лиқош. *Носири Хисрав*

Рӯзам бувад хуҷаставу корам бувад ба ком
Ҳар гаҳ, ки бомдод бубинам лиқои ту. *Убайди Зоконӣ*

**2.** дидан ҳамдигарро, мулоқот.

Бало каш, то л и қ о и ӯ шавад нақд,
Ки марди бебало марди лиқо нест. *Аттор*

Ашрофи Миср то Искандария ба истиқболи Муиззиддин шитофтанд ва дар он сарзамин ба лиқои ӯ мушарраф шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛИҲЕФ** *а.* لحيف *имолаи* **лиҳоф** 2.

Пазира шуда шӯриши ҷангро,
Лиҳефе барафканда шабрангро. *Низомӣ*

**ЛИҲОФ** *а.* لحاف **1.** кӯрпа, болопӯши ғафс.

Пораи намад бо ман буд, ки бисоту лиҳоф ҳамон доштам. *Авфӣ*

Ду пӯсти гӯспанд дорам — яке бистар, яке лиҳофи ман аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** болопӯши ҷангии асп, баргустувон.

Лиҳофе барафганд бар пушти бӯр,
Даромад ба зин он тани пилзӯр. *Низомӣ*

**ЛИҲЬЁНӢ** *а.* لحيانى одами ришдароз, анбӯҳриш, серриш.

Он чи лиҳьёнӣ ба хона(-и) худ надид,
Ҳаст бар кӯса якояк он падид. *Румӣ*

**ЛИҲЬЯ** *а.* لحيه риш, мӯи рӯи мард.

Лиҳьяи Тоҳир бинни Иброҳим лиҳьяе ҳаст аз дари таъзим. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Нохунон пур зи ҷарбею буни мӯ,
Баски таҳлили лиҳья гоҳи вузӯ. *«Оини нигориш»*

**ЛИҶОМ** لجام *ниг.* **лаҷом.**

**ЛИҶОМГИР** لجام گير *ниг.* **лаҷомгир.**

**ЛИҶОМРЕЗ** لجام‌ريز *ниг.* **лаҷомрез.**

**ЛО** *а.* لا на, но, не; *муқобили* **наам** I.

Гуфтам: Аз кӯи ту дар ғурбат равам; гуфто: Наам,
Гуфтамаш: Оям ба тавфи остонат, гуфт: Ло!*

Эй Шамси Табрезӣ, ки ту аз рӯз в-аз шаб бартарӣ,
Ло шарқию, ло ғарбиӣ, инак сухан кӯтоҳ шуд. *Шамси Табрезӣ*

**ло, бал...** (*ё* **балки...**) не, балки...

Маро бисуду фурӯ рехт ҳар чи дандон буд,
Набуд дандон, ло, бал чароғи тобон буд. *Рӯдакӣ*

Як ҳафта замон бояд, ло, балки ду-се ҳафта,
То дур тавон кардан з-ӯ сахтию душворӣ. *Манучеҳрӣ*

**ло ва наам** не ва ҳа, не ва оре, не ё оре.

Суханони Язид шунида, забон ба ло ва наам накушод. *«Равзат-ус-сафо»*

Бурҳоншоҳ ... ба Имодулмулк аслан ҳудро ошно насохта ба ло ва наам ҷавоб надод. *«Таърихи Фариште»*

**ло шудан** нест шудан, нобуд шудан.

Гар будӣ ғайри ту дардам, ло шудӣ. *Румӣ*

**ЛОБА** لابه **1.** сухани ниёзмандона, сухани хоҳиш ва аҷзу инкисор, зориву тавалло.

Ҳамерехт бо лоба аз дида хун,
Ҳамехост омурзиш аз раҳнамун. *Фирдавсӣ*

Яке ҳаме напазирад ба хоҳиш аспу ситом,
Яке ба лоба наёбад заиф лошахаре. *Носири Хисрав*

**2.** тамаллуқ, чарбзабонӣ, чоплусӣ, хушомадгӯӣ, изҳори аҷз ва фурӯтанӣ.

Занонро гарчи бошад гунагун кор,
Зи мардон лоба бипзиранду гуфтор.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ба лоба гуфт шабе: Мири маҷлиси ту шавам,
Шудам ба рағбати хешаш камин ғуломи нашуд.
*Ҳофиз*

**3.** фиреб, ҳила, найранг; **4.** шӯхӣ, ҳазл; **лобаҳои фарох** бозӣ ва шӯхии бисьёр.

Нозанин рафт сӯи сандалшох,
Даҳани тангу лобаҳои фарох. *Низомӣ*

**ЛОБАГАР** لابه‌گر **1.** он кӣ хоҳиш ва аҷзу инкисор мекунад, он кӣ зориву тавалло мекунад; **2.** тамаллуқ ва хушомадкунанда.

В-ар шудӣ зарра ба зарра лобагар,
Ӯ набурдӣ ин замон аз теғ сар. *Румӣ*

**ЛОБАГАРӢ** لابه‌گری **1.** хоҳиш ва аҷзу инкисор кардан, зориву тавалло кардан; **2.** тамаллуқ ва ширинзабонӣ.

Ҳар чӣ дар хона дошт мо-ҳазаре,
Пеш оварду кард лобагарӣ. *Низомӣ*

**ЛОБАКУНОН** لابه‌کنان хоҳиш ва аҷзу инкисор изҳоркунон, зориву таваллокунон, хушомадкунон.

Лобакунон мегуфт: Додарҷон, ман туро назди мардум ситоишҳо мекардам. *Савдо*

**ЛОБУД(Д)** *а.* لابد ночор, ноилоҷ, ногузир; аз рӯи зарурат.

Бидонӣ, ки лобуд аз ин меҳнатхона берун бояд рафт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Чу з-ин сон узрхоҳӣ кард бисьёр,
Шудаш лобуд ҷавоби ҳадьяи ёр. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ва султонро ин миқдор илм лобуд аст, ки бидонад... *Аҳмади Дониш*

**ЛОБУДДӢ** لابدی ночор, ноилоҷ, ногузир; зарурӣ.

Бинобар ин иштиҳори ин ҳикмат лобуддӣ буд.
*Аҳмади Дониш*

**ЛОД I** لاد **1.** девори гилӣ, девори лой, девори пахса.

Лодро бар бинои мӯҳкам неҳ,
Ки нигаҳдори лод бунлод аст. *Фароловӣ*

**2.** як қабати девори пахса, қабати пахса ё ки як қатори хишти девор.

Ба пой паст кунад баргузида гардани шер,
Ба даст рахна кунад лоди оҳанин девор. *Унсурӣ*

Бутон шикаставу бутхонаҳо фиганда зи пой,
Ҳисорҳои қавӣ баркушода лод аз лод. *Фаррухӣ*

**3.** буньёд ва таҳкурсии девор, пойдевор, тагпахса; **4.** *маҷ.* асл ва буньёди ҳар чиз, асос.

Бинагуфтам накӯ маозоллоҳ,
Ин суханро қавӣ наёмад лод. *Масъуди Саъд*

**5.** хок, туроб, гил, лой.

Дар ҳама коре сабур в-аз ҳама айбе нафур,
Қолбади ту зи нур, колбади мо зи лод. *Манучеҳрӣ*

**ЛОД II** لاد дебои нозук, матои тунук, латиф ва нафис.

Панд мадеҳшон, ки панд зоеъ гардад,
Хор напӯшад касе ба зери хазу лод.
*Носири Хисрав*

Инак, инак, зи корвони баҳор
Размаи парниёну лод омад. *Қатрон*

**ЛОД III** لاد гул, шукуфа.

Ҳар лола, ки аз домани кӯҳсор барояд,
Аз лутфи ту буд, арна зи хоро надамад лод.
*Шарафи Шафрӯҳ*

**ЛОД IV** لاد *шакли кӯтоҳшудаи* **лодан.**

Аз абиру анбару аз мушку лоду дорбӯй
Дар саробустони хеш андар хазон медор бӯй.
*Кисоӣ*

**ЛОД V** لاد номи дигари шаҳри Лор.

Сипоҳон ба Гударзи Кишвод дод,
Ба Гургини Милод ҳам Лод дод. *Фирдавсӣ*

**ЛОДА** لاده беақл, аҳмақ, аблаҳ, соддалавҳ, гӯл.

На ки ҳар зан дағову лода бувад,
Шери нар ҳасту шери мода бувад. *Авҳадӣ*

Ки сардори ин қавм лода бувад,
Тамоми сипоҳаш пиёда бувад. *Шодӣ*

**ЛОДАН‖ЛОЗАН** لادن ‖ لاذن самғи хушбӯи зард ё сурхранге, ки дар калисоҳо вақти ибодат месӯзонанд ва дар тиб низ ба кор меравад.

Нарезад аз дарахти урс кофур,
Нахезад аз миёни лод лодан. *Манучеҳрӣ*

Аз раҳи сурат бошад чун ӯ,
Гунаи анбар дорад лодан. *Фаррухӣ*

**ЛОЕҲ** *а.* لایح зоҳир, ошкор, ҳувайдо.

Осори карам ва бузургӣ аз ҷабини ӯ лоеҳ медид.
*Авфӣ*

То соле осори беҳҷат ва масаррат аз атворашон лоеҳ гашта ба ҳар ки мерасиданд, тарғиб мефармуданд. *Аҳмади Дониш*

**ЛОЖВАРД** لاژورد *ниг.* **лоҷвард.**

**ЛОЗАН** لاذن *ниг.* **лодан.**

**ЛОЗИМ** *а.* لازم зарур, боистанӣ, карданӣ.

Лозим аст он, ки дорад он ҳама лутф,
Ки таҳаммул кунандаш ин ҳама ноз. *Саъдӣ*

Лозим аст, ки волӣ дахли вилоятро ба ҳисоб орад.
*Аҳмади Дониш*

◇ **феъли лозим** *грам.* феъле, ки мафъул надорад, яъне феъли монда, ҳамчун рафтан, омадан, пар(р)идан ва ғ.

**ЛОЗИМА** *а.* لازمه **1.** *муаннаси* лозим; **2.** чизи зарурӣ, чизи даркорӣ; **3.** шарту воситаи зарурии коре.

**ЛОЗОЛ** *а.* لازال **1.** безавол, фанонопазир; **2.** ҳамеша.

Ва аз он ҷо лозол мутаваҷҷеҳи маркази замин бошанд. *Аҳмади Дониш*

**ЛОИБ** *а.* لاعب лаъбкунанда, бозингар, бозикунанда.

Даҳьяке аз лӯъби зулфаш мояи сад лоиб аст,
Садьяке аз сеҳри чашмаш тӯшаи сад соҳир аст.
*Муиззӣ*

**ЛОИДАН** لائيدن **1.** уввос задан ва ав-ав кардани саг.

Панҷа дар сайд бурда зайғамро,
Чӣ тафовут кунад, ки саг лояд. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* ҳарзагӯӣ кардан, сафсатагӯӣ ва жожҳоӣ кардан.

Маломатам накунед, ар дароз мелоям,
Бувад ки кашф шавад ҳоли банда пеши шумо. *Шамси Табрезӣ*

**ЛОИЛОҶ** *а.* لاعلاج ночор, лобуд, ногузир.

Лоилоҷ онро [туфангро] ҳам назди шер андохтам. *Аҳмади Дониш*

**ЛОИМ** *а.* لائم сарзанишкунанда, маломаткунанда, накӯҳишкунанда.

Хареро аблаҳе таълим медод,
Бар ӯ-бар сарф карда саъи доим,
Ҳакиме гуфташ: Эй нодон, чӣ гӯӣ,
Дар ин савдо битарс аз лавми лоим. *Саъдӣ*

**ЛОИҚ** *а.* لائق шоиста, сазовор, дархур.

Ва агар аҳьёнан дар эшон истеҳқоқ набинад ва лоиқи хидмат надонад, маносиби падаронро исман бад-эшон муфаввaз дорад. *Аҳмади Дониш*

**ЛОИҚА** *а.* لائقه *муаннаси* **лоиқ.**

Таҳнияту сафорат бо туҳафу ҳадоёи лоиқаи иттифоқ вуруд дода шуд. *Аҳмади Дониш*

**ло(й)** لاى *асоси замони ҳозираи* **лоидан.**

**ЛОЙ** I لاى **1.** гили бисьёр мулоим, таҳнишини обҳои ҷӯй, сел, ҳавз ва ғ.

Мавҷи табошир зад бар лаби нили уфуқ,
Гавҳари маҳ зери лой ҳамчу садаф шуд ниҳон. *Сайфи Исфарангӣ*

2. дурд, таҳнишин; **лои май** дурди шароб.

Нарехт лои маю мӯҳтасиб зи дайр гузашт,
Расида буд балое, вале ба хайр гузашт. *Осафӣ*

◇ **лой бар рӯи офтоб** задан а) ҳақиқатро пардапӯш карданӣ шудан; б) таъна ва сарзаниши аҳмақона кардан.

Эй тирахотире, ки зи чоҳи зулоли хеш
Бар рӯи офтоби фалак лой мезанӣ... *Бадри Чочӣ*

**ЛОЙ** II لاى матои абрешимии гулдор ва ё бегул, ки аз Чин ва Ҳинд меовардаанд.

Аксуни зарнигори фалакро чу остар
Бар абраи муанбари ин лои сода бин. *Сайфи Исфарангӣ*

**ЛОҚ** I لاک *ниг.* **лак** II.

**ЛОҚ** II لاک *ниг.* **лак** V.

**ЛОҚ** III *ҳ.* لاک ранги сурхе, ки дар Ҳиндустон аз шираи баъзе дарахтон ҳосил мешавад, дар наққошӣ ва ғ. ба кор меравад ва аз қисми дурушти он сурғуч месозанд.

Ҳамегуфту печид бар хушк хок,
Зи хуни дилаш хок ҳамранги лок. *Унсурӣ*

З-ин сипас акси хун зи курраи хок
Осмонро кунад ба сурхӣ лок. *Саноӣ*

**ЛОК** IV لاک **1.** косаи чӯбин.

Шеваи мастони чолок аст, ҳин!
Бар кафи мо неҳ лаболаб локи май. *Низорӣ*

**2.** чӯбтабақ, тағораи чӯбин, ки дар он хамир мекунанд.

Молишам доданд дар локи фалак,
Шуд магасрони сари хонам малак. *Абӯисҳоқи Атъима*

**ЛОК** V لاک сангпушт, косапушт, кашаф.

Лок каждум ба пушти хеш гирифт,
Баъд аз он роҳи баҳр пеш гирифт. *Саноӣ*

**ЛОКАЛОМ** *а.* لاكلام он чизе, ки ба гуфтугӯ эҳтиёҷ надорад, он чӣ бидуни гуфтугӯ ва шубҳа фаҳмида мешавад.

Қоон ба фаросат донист, ки ду қароба марворид пеши расул ва мурсал вақъе локалом дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛОЛ** I لال **1.** санги қиматбаҳои сурхранги дурахшон аст, ки навъи аълои он аз кӯҳистони Бадахшон ҳосил мешавад, лаъл; **2.** *маҷ.* ранги сурх; сурх.

Ду лаб чу нори кафида, ду рух чу савсани сурх,
Ду рух чу нори шугуфта, ду лаб чу лолаи лол. *Унсурӣ*

◇ **лоли равонбахш** *кинояаз* маи сурх.

Зи лоли равонбахши анбарнасим,
Аз ӯ пир — барнову мумсик — карим. *Хоҷу*

**ЛОЛ** II لال гунг, абкам; *маҷ.* забонгирифта, хомӯш.

Зоғ гӯӣ мӯҳтасиб шуд, к-аз ниҳеби захми ӯ
Булбули ромишгар андар бӯстон мондаст лол. *Муиззӣ*

Ба ҷанби қадри рафеаш мадори анҷум паст,
Ба пеши рои манеаш забони ҳуҷҷат лол. *Анварӣ*

**лол шудан (ё гардидан)** хомӯш шудан; забонгирифта шудан.

Зи баҳри он ки гардад муддаӣ лол,
Ҷавобе мухтасар гӯям ба ҳар ҳол. *Бадрии Кашмирӣ*

Чу шоҳид дид, номаш шуд фаромӯш,
Забонаш лолу қалбаш гашт хомӯш. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЛОЛА** لاله **1.** гули асосан сурхранги даштӣ ва кӯҳӣ, ки дорои анвоъи бисьёр мебошад, дар аввали баҳор мешукуфад ва дар миёнаи баргҳо доғи сиёҳ дорад.

Ёқутвор лола, бар барги лола жола,
Карда бар ӯ ҳавола ғаввос дурри дарьё. *Кисоӣ*

**лолаи аҳмар** *ниг.* **лолаи ҳамро; лолаи духтарӣ** навъе аз лолаи сурх, ки онро озаргун ҳам мегӯянд; ба арабӣ шақоиқуннуъмон номида мешавад.

Чунон шуд раҳ зи акси ҳар парӣ сурх,
Ки боғ аз лолаҳои духтарӣ сурх.*

**лолаи Нӯъмон** лолае, ки гӯё Нӯъмон ном подшоҳ аз кӯҳ оваранда парварида будааст.

Бурда аз марҷон ба гуна лолаи Нӯъмон сабақ,
Бурда аз мутриб ба дастон булбули хушгӯӣ гӯӣ. *Қатрон*

**лолаи ҳамро (ё аҳмар) лолаи сурх.**

Гар рухи ман зард кард аз ошиқӣ, гӯ: Зард кун,
Заъфарон қимат фузун аз лолаи ҳамро кунад. *Манучеҳрӣ*

Ба рӯят печу тоби турраи мушкин ба он монад,
Ки шохи сунбуле бар лолаи аҳмар кунад бозӣ.
*Бедил*

**2.** *киноя аз* рӯи сурхи ҷавонӣ.

Ман, ки сарсабзиям намонд чу бед,
Лола зарду бунафша гашт сафед. *Низомӣ*

◇ **лолаи тар** *киноя аз* рӯи сурхи маҳбуба.

Каманди турраи ӯ бар канори лолаи тар,
Чу сунбулест, ки аз бод беқарор омад. *Бадри Чочӣ*

**лола гаштан** *киноя аз* сурх шудан.

Мавҷи кариме баромад аз лаби дарьё,
Рег ҳама лола гашта аз сар то бун. *Дақиқӣ*

**лолаи мақсад чидан** *киноя аз* ба мақсад расидан.

Мулҳам аз боғи таманно лолаи мақсад начид,
Доғи ҳасрат з-ин сабаб дар синаи ғамнок сӯхт.
*Мулҳам*

**ЛОЛАВОР** لاله‌وار лоламонанд, ҳамчун лола.

Сарсабз бод носеҳат аз даври осмон,
Пажмурда лолавор ҳасудат дар офтоб. *Анварӣ*

**ЛОЛАГУН** لاله‌گون *лоларанг*, сурхранг.

Ҳусни ту ҳамеша дар фузун бод,
Рӯят ҳамасола лолагун бод. *Ҳофиз*

**лолагун чеҳр** рӯи гулгун, рӯи сурх.

Ба мағзаш баршуд аз дил оташи меҳр,
Дамидаш заъфарон аз лолагун чеҳр.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ЛОЛАЗОР** لاله‌زار ҷои рӯидани лолаи бисьёр, замини пур аз лола.

Ҳар ҷо, ки гулею лолазоре будаст,
Аз сурхии хуни шаҳриёре будааст,
Ҳар ҷо, ки бунафша аз замин мерӯяд,
Холест, ки бар рухи нигоре будаст. *Хайём*

◇ **лолазори умр** *киноя аз* хуштарин лаҳзаҳои умр.

Эй хуррам аз фурӯғи рухат лолазори умр!
Боз о, ки рехт бе гули рӯят баҳори умр! *Ҳофиз*

**ЛОЛАИЗОР** لاله‌عذار *лоларух, лоларухсор, лоларӯй*.

Тарфи чаману ҳавои бустон
Бе лолаизор хуш набошад. *Ҳофиз*

**ЛОЛАМОН** لاله‌مان лоламонанд.

Маи лолагун лолаи жоласон,
Гули мушкбӯ жолаи лоламон. *Хоҷу*

**ЛОЛАМОНОК** لاله‌ماناک *лоламонанд*.

Ранги сиҳӣ аст лоламонок
Андар дили Муштарист Кайвон. *Хоқонӣ*

**ЛОЛАНГ** لالنگ хӯрок ва таоме, ки гадоён ва фақирон аз меҳмониҳо мебаранд; нонпораҳои гадой, залла ва пасхӯрда.

Пораҳои нону лоланги таом
Дар миёни кӯй ёбад хосу ом. *Румӣ*

**ЛОЛАПӮШ** لاله‌پوش ба лола пӯшидашуда, ба лола оросташуда, лолазор, пур аз лола.

Чу гардад замин сабзу гаҳ лолапӯш,
Замона зи Кайхисрав ояд ба ҷӯш. *Фирдавсӣ*

**ЛОЛАРАНГ** لاله‌رنگ лолагун, ба ранги лола; **шароби лоларанг** шароби сурх.

Салсабили мову ҳур инак ба нақд,
Соқии гулбӯ, шароби лоларанг. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЛОЛАРУХ** لاله‌رخ лоларухсор, он ки рӯяш монанди лола сурх аст; *маҷ.* хушрӯ; маъшуқа.

*Мар-он лоларухро зи сар то ба пой,*
Ту гуфтӣ, магар Эраҷ астӣ ба ҷой. *Фирдавсӣ*

Гар бода хӯрӣ ту, бо хирадмандон хӯр,
Ё бо санами лоларухи хандон хӯр,
Бисьёр махӯр, вирд макун, фош масоз,
Андак хӯру гаҳ-гаҳ хӯру пинҳон хӯр. *Хайём*

**ЛОЛАРУХОН** لاله‌رخان он ки рухсораҳои лолагун дорад, гулгунрӯй; *маҷ.* хушрӯ; маъшуқа.

Сӯзани заррин шудасту сӯзани симин,
Лоларухоно, туро миёну маро тан. *Фаррухӣ*

**ЛОЛАРӮЙ** لاله‌روی он ки рӯяш монанди лола сурх аст; *маҷ.* хушрӯй; маъшуқа.

Ман — волаи мӯи лоларӯён,
Ман — ошиқи рӯи гулъизорон. *Савдо*

**ЛОЛАСИТОН** لالستان *ниг.* **лоластон.**

**ЛОЛАСИФАТ** لاله صفت лоламонанд.

Ман чу аз хоки лаҳад лоласифат бархезам,
Доғи савдои туам сирри сувайдо бошад. *Ҳофиз*

**ЛОЛАСОР** لاله سار номи як мурғи хушовоз.

Пароканда бо мушкдам сангхор,
Хурӯшон ба ҳам шораку лоласор. *Хатирӣ*

**ЛОЛАСТОН||ЛОЛАСИТОН** لاله‌ستان лолазор, ҷои рӯидани лолаҳои бисьёр.

Сарвбунон кандаву гулшан хароб,
Лоласитон хушку шикаста чаман. *Кисоӣ*

**ЛОЛАФИШОН** لاله‌فشان лолаафшон, афшонандаи лола; **лолафишон кардан** лолаафшонӣ кардан, лолапошӣ намудан.

Аз домани кӯҳ то ба дари шаҳр бисоте,
Аз сабза бигустарду бар ӯ лолафишон кард. *Саъдӣ*

**ЛОЛАҶАБИН** لاله‌جبین *киноя аз* хушрӯй.

Ҳам бути занҷирҷаъдӣ, ҳам бути занҷирзулф,
Ҳам бути лолаҷабинӣ, ҳам бути лоларухон.
*Манучеҳрӣ*

**ЛОЛО** I *а.* لالا дурахшон; **луълуи лоло** марвориди дурахшон.

Зи дарьёи ду чашмам гавҳари ашк
Ҷаҳон дар луълуи лоло гирифтаст. *Ҳофиз*

**ЛОЛО** II لالا марди ғулом ва хизматгор, мутасаддии нигаҳдорӣ ва тарбияти писарбачагони асилзодагон.

Шоҳи анҷум ходими лолои ӯ,
Хидмати лолош аз он хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**лолои сиёҳ** ғуломи ҳабашӣ, ғуломи зангӣ.

Ба ду лаъли ту, ки болои нуҷумаш бинанд,
Ба ду зулфи ту, ки лолои сиёҳаш хонанд.
*Бадри Чочӣ*

**ЛОЛОЙ** I لالائی дурахшонӣ, тобонӣ, дурахш.

Хат оварда луълӯ ба лолоиаш,
Хирад муътариф бар тавоноиаш. *Хоҷу*

**ЛОЛОӢ** II لالائی хизматгорӣ.

Ба лолоит анбар хӯй карда,
Санавбар пеши болои ту мурда. *Убайди Зоконӣ*

**ЛОМ** I *а.* لام 1. номи ҳарфи бисту ҳафтӯми алифбои арабии тоҷикӣ ل, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 30 баробар аст; 2. *кинояаз* ҳар чизи хамида ва дуто, ҳамчун зулфи хубон.

Ба ҳалқа карда ҳаме ҷаъди ӯ ҳикояти ҷим,
Ба печ карда ҳаме зулфи ӯ ҳикояти лом. *Фаррухӣ*

Ҷаъди ломаш чу зулфи хубон хам
Бар ливои зафар бувад парчам. *Ҷомӣ*

**ЛОМ** II لام 1. такаббур, худситоӣ, фахр, лофу газоф.

Ҳаме то зи тундар занад абр лоф,
Ҳаме то зи сабза кунад боғ лом... *Масъуди Саъд*

2. зебу зинат, зевар.

На бад-ин ломҳои рангоранг
На бад-ин васфҳои гуногун... *Абулфараҷи Рунӣ*

Ишқ аст ҷон ин ҷомаро,
Ишқ аст лом ин ломаро,
Ишқ аст дом ин омаро,
Ман аз куҷо, ишқ аз куҷо. *Шамси Табрезӣ*

**ЛОМ** III لام жандаи дарвешон ва қаландарон.

Фурӯ кун натъи озодӣ, барафкан ломи дарвешӣ,
Ки бо ломи сияхпӯшон намонад лофу ломонӣ.
*Хоқонӣ*

**ЛОМ** IV لام омехтае аз сипандонаи сӯхта, анбар, мушк ва лоҷвард, ки бар пешонӣ ва буногӯши кӯдакон барои дафъи захми чашм мемолидаанд.

Эй камоли офаринишро вуҷуди ту алиф,
В-он гаҳаш аз лоҷварди сармадӣ бар чеҳра лом.
*Анварӣ*

**ЛОМА** I لامه рӯмол ва ғ., ки аз болои дастор (салла) мебастаанд.

Пероҳани лӯълӯӣ ба ранги кома
В-он кафши даридаву ба сар-бар лома. *Марворидӣ*

**ЛОМА** II *а.* لامه зиреҳҷома, либоси ҷангӣ, ки аз ҳалқаҳои оҳанӣ сохта шудааст.

Қадом ҷома, ки аз теғи ӯ нагашт қабо,
Қадом лома, ки аз тири ӯ нагашт кафан. *Қоонӣ*

**ЛОМАКОН** *а.* لامکان 1. бемакон, беҷой; 2. *д.* сифати худо.

Ба гӯшам мерасад аз коргоҳи ломакон ин дам,
Ки эй саргарми ғафлат, хез, барбастанд, маҳмилҳо.
*Мушфиқӣ*

**ЛОМАҲОЛА** *а.* لامحاله ба ноҷор, лоҷарам, ногузир, лобуд.

Чора нест, ки ҷунбиш пазируфтани эшон аз ҷунбонанда бувад, ломаҳола, ки андар замоне бувад.
*Ибни Сино*

Пас ломаҳола мақосиди китоб..., дар ақсоми салоса мунҳасир бошад. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**ЛОМЕА** *а.* لامعه нур, ҷило, шуъла.

**ЛОМЕЪ** *а.* لامع дурахшанда, тобон, дурахшон.

Қорам бад-он расид, ки ҳамрози худ кунам
Ҳар шом барқи ломеу ҳар бомдод бод. *Ҳофиз*

Чу зи дил барқи ишқ шуд ломеъ,
Зот матбӯъ шуд, сифат тобеъ. *Ҷомӣ*

Ҳар рӯз ғубори фитна сотеътар аст ва кавкаби давлати он ҷамоат ҳар соат ломеътар.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ЛОМИСА** *а.* لامسه яке аз ҳисҳои панҷгона, ки хунукӣ, гармӣ, нармӣ ва сахтии чизҳо ба воситаи он фарқ карда мешавад ва ин қувваи ҳосса бештар дар пӯсти инсон ва ҳайвон мавҷуд аст.

Ва он панҷ аст: босира, сомеа, шомма, зоиқа, ломиса. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**ЛОМИЯ** *а.* لاميه *адш.* ғазал ва ё қасидае, ки ҳарфи равии он «л» (лом) мебошад.

Ломия гуфтам ғазале, то барӣ
Бар гузари қофия номи Камол. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЛОМОНӢ** لامانی 1. лоф, газоф, сафсата.

Фурӯ кун натъи озодӣ, барафкан ломи дарвешӣ,
Ки бо ломи сиёҳпӯшон намонад ломи ломонӣ.
*Хоқонӣ*

2. лобагарӣ, тамаллуқ, чоплусӣ, хушомадгӯӣ.

Боз аз он хоҷазодаи бебарг
Он ҳама лофу лому ломонӣ. *Саноӣ*

**ЛОМУТАНОҲӢ** *а.* لامتناهی беинтиҳо, бениҳоят, беҳисоб, аз ҳад афзун.

Дар рӯзи байъат хутбае ба ғоят фасеҳу балиғ, ки бар мавъиза ва насиҳати ломутаноҳӣ иштимол дошт, иншод кард. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЛОНА** I لانه ошьёнаи ҷонварони парранда ва чаранда.

Шунидам, ки марде ғами хона х(в)ард,
Ки занбӯр бар сақфи он лона кард. *Саъдӣ*

Худ гулшани бахт аст ин, ё раб, чӣ дарахт аст ин,
Сад булбули маст ин ҷо, ҳар лаҳза кунад лона.
*Шамси Табрезӣ*

**ЛОНА** II لانه коҳил, танбал; бекора.

Кунун ҷӯӣ ҳаме ҳилат, ки гаштӣ сусту бетоқат,
Туро дидам ба барноӣ фасорохихтаву лона. *Кисоӣ*

Кунун порсой ҳамекард хоҳӣ,
Ки мондӣ ба сони хари пир лона. *Носири Хисрав*

**ЛОН(И)ДАН** لاندن || لانیدن ҷунбондан, афшондан.

Бо дафтари ашъор бари хоҷа шудам дӣ,
Ман шеър ҳамехондаму ӯ риш ҳамелонд. *Тайён*

**ЛОНУСАЛЛИМ(У)** *а.* لانسلم саломат намешуморем, яъне қабул намекунем, қоил нестем (ибораест, ки муллоён дар вақти мунозира мегӯянд).

Зи лонусаллими ман баҳр мунҷамид гардад,
Чаро нашояд, агар ҳам равад зи ҷой ҷабал. *Восифӣ*

**ЛОРАЙБ** *а.* لاريب бе шубҳа, бе шакку шубҳа, бе гумон, ба таври яқин.

Номаи лорайб — чӣ дарьёст ин,
Бар сари он нома чӣ туғрост ин? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛОРАЙБӢ** *а.* لاريبى **1.** бешаккӣ, бешубҳагӣ, яқинӣ; шакнопазирӣ; **2.** *маҷ.* улуҳият, худой, худоият.

Найири саодатмаосири имдоди ғайбӣ аз матлаи марҳамати лорайбӣ тулӯъ намуда муаскари зафарасар мунаввар гашт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЛОРӢ** لارى навъе аз тангаи нуқра.

Хизоначӣ гуфт, ки... дар он ҷо се ҳазор лорӣ ва се ҳазор ҳун мавҷуд аст. «*Таърихи Фаришта*»

**ЛОСҚАВӢ** لاسكوى паррандаи хурди хушовоз.

Хул танбура, ту гӯӣ, занаду лоскавӣ
Аз дарахте ба дарахте шаваду гӯяд: Оҳ!
*Манучеҳрӣ*

**ЛОТ** *а.* لات номи яке аз ду бути машҳур «Лот ва Манот», ки арабҳо пеш аз паҳн шудани дини ислом онҳоро мепарастидаанд.

Ин дуо бисьёр кардему салот
Пеши Лоту пеши Уззою Манот. *Румӣ*

**ЛОТОИЛ** *а.* لاطائل бефоида; беҳуда, ҳарза; бемаънӣ.

Диловархон ... девона ва маслубақл гашта, аладдавом суханони лотоил аз ӯ сар мезад.
«*Таърихи Фаришта*»

**ЛОТУАДДУ** *а.* لاتعد: **лотуадду ва лотӯҳсо** бешумор, беадад, беҳадду ҳисоб.

Дар вилояти Мовароуннаҳр футӯҳоти лотуадду ва лотӯҳсо даст дод. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЛОТӮҲСО** *а.* لاتحصى: **лотуадду ва лотӯҳсо** бешумор, беадад, беҳадду андоза.

**ЛОУБОЛӢ** *а.* لاابالى **1.** боке надорам, наметарсам, парво надорам; **2.** *маҷ.* нотарс, бебок, бепарво, беқайду бетакаллуф.

Бо як-ду-се ринди лоуболӣ
Роҳе талаб аз ғурур холӣ. *Низомӣ*

Гарат бо мо хуш афтодаст, чун мо лоуболӣ шав,
На ёрон маст бархезанду ту мастур биншинӣ.
*Саъдӣ*

**ЛОУҲСӢ** *а.* لااحصى ҳисоб карда наметавонам, шумурда наметавонам.

Ки хосон дар ин раҳ фарас рондаанд,
Ба лоуҳсӣ аз так фурӯ мондаанд. *Саъдӣ*

**ЛОФ** لاف **1.** худситоӣ, худтаърифкунии бардурӯғ ва беҷо, даъвои аз ҳад зиёд, сухани беҳуда.

Аё зи бим забонам нажанд гаштаву ҳож,
Куҷо шуд он ҳама даъвию лофу он ҳама жож?
*Лабибӣ*

Нагӯем чандин сухан бар гизоф,
Ки бечора бошад худованди лоф. *Фирдавсӣ*

**лофу машғала** лофу гизоф; иддаоҳои беҳуда.

Дар саворӣ ту лофи фахр мазан,
Ки туро ҷои лофу машғала нест. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* сухан, гуфтор, гуфтугӯ.

То буд зи рӯи меҳр лофи ману ту,
Ҷуз хоб надид кас масофи ману ту. *Азрақӣ*

Гар ҳама умр бишканам аҳди ту, пас дуруст шуд,
К-ин ҳама зикри дӯстӣ лофи дурӯғ мазанам. *Саъдӣ*

**лофи афсару авранг задан** даъвои подшоҳӣ кардан.

**ЛОФГОҲ** لافگاه: **(ин) лофгоҳи бетамьиз** *кинояи аз* дунъё.

Марди дарвешро худои азиз
Андар ин лофгоҳи бетамьиз
Ба ғанӣ аз барои он н-орост,
К-аз ғанӣ кибру кинаву шар хост. *Саноӣ*

**ЛОФЗАН** لافزن худситоӣ, худро таърифкунанда.

Лофзанонеро кардӣ ба даст,
К-эшон гуфтанд ҷаҳон з-они мост. *Фаррухӣ*

**ЛОФИДАН** لافيدن лоф задан, гапи беҳуда гуфтан; худро беҷо таъриф кардан, даъвои беҳуда кардан.

Бо хароботнишинон зи каромот малоф,
Ҳар сухан вақтеву ҳар нукта маконе дорад. *Ҳофиз*

Рақиб андар балои ҳаҷр агар як шаб бисӯзидӣ,
Бишармидӣ, дигар аз ишқи маҳрӯён налофидӣ. *Савдо*

**ЛОХАЙР** *а.* لاخير бехайру бебаракат.

Ҳаст лохайр зӯри зардорон,
Ҳамчу лошайъ ақли майхорон. *Саноӣ*

Лохайр дон ниҳоди русуми ҷаҳону даҳр,
Лошай(ъ) шинос барги сипеҳру навои хок. *Хоқонӣ*

**ЛОЧИН** I *т.* لاچين шоҳини шикорӣ.

Зи биму ҷанги лочин бар ҳама ҳол,
Ба дашту кӯҳ мурғон фориғулбол.
*Бадрии Қашмирӣ*

**ЛОЧИН** II لاچين номи яке аз қабилаҳои кӯчманчӣ дар «Шоҳнома».

Нишаста дар он дашт бисьёр кӯч
Зи афғону лочину курду балуч. *Фирдавсӣ*

**ЛОЧОР** لاچار ночор, ноилоҷ.

Чун даст ба зурваи мақсуд нарасид, лочор ба Деҳлӣ муроҷаат кард. «*Таърихи Фаришта*»

**ЛОШ** لاش **1.** тани мурда, ҷифа, ҷасад, лоша.

Бад-ин замин, ки ту бинӣ мулуктабъонанд,
Ки мулки рӯи замин пешашон наярзад лош. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* зоеъ, забун, нобуду ночиз.

Дер напояд, ки кунад чархи пир,
Ин ҳамаро яксара ночизу лош. *Носири Хисрав*

Чун ту Ширин нестӣ, Фарҳод бош,
Чун наӣ Лайлӣ, чу Маҷнун бош лош. *Румӣ*

**3.** *маҷ.* ғорат, яғмо, тохту торoҷ.

Ба лоши ишқи ман он навҷавон ба сони килоб
Ҷуволу ҷуббаи ман лош карду киса хароб. *Тайён*

**лош кардан** ғорат кардан.

Фош кунад теғи ту қоидаи интиқом,
Лош кунад румҳи ту моидаи корзор. *Хоқонӣ*

**ЛОША** لاشه **1.** тани мурда, ҷифа, ҷасад, лош.

Ё ғубори лошаи деви сапед
Бар сувори Систон хоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* одами лоғар.

В-он пири лошаро, ки сипурданд зери хок,
Хокаш чунон бихӯрд, к-аз ӯ устухон намонд.
*Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* чорпои забун, заиф.

Рафта з-ин сӯ лошае дар зер в-аз он сӯ кунун
Аблақе гетиҷанибат зери рон овардаам. *Хоқонӣ*

**ЛОШАЙЪ** *а.* لاشيء ночиз, хеҷмаярз.

Молаш ҳама лошайъ шуду мулкаш ҳама ночиз,
Душман ба фузул омаду бадгӯй ба гуфтор. *Фаррухӣ*

**ЛОШАК(К)** *а.* لاشک бешубҳа, бешак, албатта, бегумон.

Ҳар ҷойгаҳ ки рафтӣ, боз омадӣ музаффар,
Чун бо хатар шарикӣ, лошак музаффар ой. *Фаррухӣ*

**ЛОШАХАР** لاشه خر хари лоғари заифи мурданӣ, ки ба зӯр мегардад.

Чун буроқе надорӣ андар деҳ,
Лошахарро ба дасти дузд мадеҳ. *Саноӣ*

Он кас, ки надонад ва надонад, ки надонад,
Дар ҷаҳли мураккаб абадуддаҳр бимонад.
Он кас, ки надонад ва бидонад, ки надонад,
Ӯ лошахари хеш ба манзил бирасонад.*

**ЛОЮАД** *а.* لایعد: **лоюад ва лоюҳсо** бешумор, берун аз шумор.

Дар он қофила аз арбоби ҳусну ҷамол ва аҳли фазлу камол лоюад ва лоюҳсо буд. *Восифӣ*

**ЛОЮБОЪ** *а.* لایباع нафурӯхтанӣ, он чизе, ки фурӯхта намешавад, фурӯшӣ нест.

Кунам дафтари умр вақфи қаноат,
Нависам ба ҳар сафҳае «лоюбоъ»-е. *Хоқонӣ*

**ЛОЮОД** *а.* لایعاد **1.** бознагарданда; **2.** *маҷ.* беҳнагарданда.

Ӯ рафту синаҳо шуда бемори лоюод,
Ӯ хуфту фитнаҳо шуда бедори лоюном. *Хоқонӣ*

**ЛОЮТОҚ** *а.* لایطاق тоб оварда нашаванда, аз тоқат берун, тобу тоқат наоварданӣ.

Дар фирор аз лоютоқ осон биҷаҳ! *Румӣ*

**ЛОЮҲСО** *а.* لایحصی: **лоюад ва лоюҳсо** бешумор, берун аз шумор.

Дар ин қофила аз арбоби ҳусну ҷамол ва аҳли фазлу камол лоюад ва лоюҳсо буд. *Восифӣ*

**ЛОЯЗИД** *а.* لایزید чизе, ки зиёд намешавад, он чизе, ки намеафзояд.

Хушк бар мехи табиат чун қадид,
Бастаи асбобу ҷонаш лоязид. *Румӣ*

**ЛОЯЗОЛ** *а.* لایزال **1.** зоил нашуданӣ, безавол, он чи завол намепазирад; ҷовид, пойдор, доимӣ, абадӣ; **2.** *д.* сифати худо.

Малики ламьязал ва подшоҳи лоязол ... ҷамъеро дар силки суадо кашида ва фирқаеро дар зумраи ашқиё интизом дода. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛОЯМУТ** *а.* لایموت бемарг, номурданӣ, ҷовид, безавол; **ҳайи лоямут** *д.* зиндаи номурданӣ; зиндаи ҷовид (сифати худо).

Эй, ба ҳақ, бахти ту ҳайи лояном,
Бодӣ андар ҳифзи ҳайи лоямут. *Анварӣ*

**ЛОЯНОМ** *а.* لاینام хобнакунанда, ҳамеша бедор; **ҳайи лояном** зиндаи ҳамеша бедор.

Эй, ба ҳақ, бахти ту ҳайи лояном,
Бодӣ андар ҳифзи ҳайи лоямут. *Анварӣ*

**ЛОЯНСАРИФ** *а.* لاینصرف **1.** *грам.* калимаҳои арабӣ ва ғайри арабие, ки тасрифи умумии арабиро қабул намекунанд; **2.** *маҷ.* дигаргуннашаванда.

Ман ҳамон Аҳмади лоянсарифам,
Ки «ало» бар сари ман ҷар надиҳад. *Саъдӣ*

**ЛОЯНҚАСИМ** *а.* لاینقسم ғайри қобили қисмат, тақсимнашаванда, ба ҳиссаҳо ҷудонашаванда.

Зарра набвад ҷуз зи чизе мунҷасим,
Зарра набвад шориқи лоянқасим. *Румӣ*

**ЛОЯНҚАТЕЪ** *а.* لاینقطع **1.** ба қитъаҳо ва пораҳо ҷудонашаванда; муттасил, пайваста, бефосила, доим.

Қариб ба дувист ғуломи ҳиндустонӣ лоянқатеъ дар он корез кор мекарданд. *Восифӣ*

**ЛОЯТАҶАЗЗО** *а.* لایتجزا || لایتجزی аз ҳам ҷудонашаванда, ғайри қобили таҷзия, чизи ба ҷузъҳо ҷудонашаванда.

Монад ба анкабути ситирлоб офтоб,
З-ӯ зарраҳои лоятаҷаззо барафганад. *Хоқонӣ*

Ба сони нуқтаи мавҳум дил зи ҳавли бало,
Чу ҷузъи лоятаҷаззо тан аз ниҳеби хатар. *Масъуди Саъд*

**ЛОЯФЛАҲ** *а.* لایفلح муваффақнашуда, ба мақсад нарасида, ноком, номурод.

Аз дари камкостон лофи фузунӣ задан,
В-аз дари лояфлаҳон гӯши ниам доштан... *Хоқонӣ*

**ЛОЯФУТ** *а.* لایفوت он кӣ фавт намешавад, он чӣ намемирад, номурданӣ, абадӣ ва доимӣ.

Раҳмони лоямут чу он подшоҳро
Дид он чунон, ки з-ӯ амалулхайри лояфут. *Ҳофиз*

**ЛОЯЪЛАМ** *а.* لایعلم нодон, ҷоҳил.

Эй сафеҳи лояълам, шерро ба ту чӣ муносабат аст? *Саъдӣ*

**ЛОЯЪНӢ** *а.* لایعنی бемаънӣ, беақл.

Ихлосхон, ки марди лояънӣ ва лояъқил буд, қабули он накард. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛОЯЪҚИЛ** *а.* لایعقل **1.** беақл.

Бас бигаштам, ки бипурсам сабаби дарди фироқ,
Муфтии ақл дар ин масъала лояъқил буд. *Ҳофиз*

**2.** беҳуш; **масти лояъқил** масти аз ҳушу аз ақлрафта, сахт маст.

Чун ба он ҷо расиданд, муҳофизонро масти лояъқил ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар ду мадҳушу масти лояъқил,
Аз ҷаҳону ҷаҳониён ғофил. *Мушфиқӣ*

**ЛОЯҶУЗ** *а.* لایجوز он чӣ раво нест, нораво, ноҷоиз.

Сӯфию ишқ дар ҳадис ҳанӯз,
Салбу эҷобу лояҷузу яҷуз. *Саноӣ*

**ЛОҒ** لاغ ҳазл, шӯхӣ, зарофат, истеҳзо, тамасхур, мазоҳ; хуштабъӣ; суханони ҳазломез.

Зи ҳазлу лоғи ту озор хезад,
Мазоҳи сард оби рӯ бирезад. *Носири Хисрав*

В-агар марди лаҳв асту бозию лоғ,
Қавитар шавад деваш андар димоғ. *Саъдӣ*

Воизо, лофи балоғат чӣ занӣ,
Ваъзи ту лобаву лоғи дили мост. *Ҷомӣ*

**ба лоғ** ба ҳарза, беҳуда.

Анситу, яъне ки обатро ба лоғ,
Ҳин, талаф кам кун, ки лабхушк аст боғ. *Румӣ*

**ЛОҒАР** لاغر хароб, назор, камгӯшт; *муқобили* **фарбеҳ** 1.

Ту чунин фарбеҳу оганда чарой? Падарат
Ҳиндуе буд яке лоғару хушкончу наҳиф. *Лабибӣ*

Бихӯрдам яке мушти зӯроварон,
Накардам дигар зӯр бар лоғарон. *Саъдӣ*

**ЛОҒАРНИҲОД** لاغرنهاد наҳифҷусса, назорҷусса; наҳиф, заиф.

Чӣ сон пашшаи зори лоғарниҳод
Кушояд пару бол дар тундбод? *Шодӣ*

**ЛОҒАРӢ** لاغرى харобӣ; назорӣ; *муқобили* **фарбеҳӣ.**

Чашми он дорам, ки ояд бар сари болини ман,
Варна натвонам зи ҷо бархостан аз лоғарӣ. *Васлӣ*

**ЛОҚАЙДӢ** لاقيدى беқайдӣ, бепарвоӣ; бебокӣ.

Исмоили Одилшоҳ ... ба шароб хӯрдан ва лӯлӣ рақсонидан ... машғул гашта, доди лавандӣ ва лоқайдӣ дардод. *«Таърихи Фаришта»*

**ЛОҚЕҲ** *а.* لاقح боди тунд, ки абр меорад ва дарахтонро бордор мегардонад.

Тани якрони размашро қадам лоқеҳ бувад лоиқ,
Қафи соқии базмашро пиёла хур бувад дархур.
*Бадри Чочӣ*

**ЛОҲИЗА** *а.* لاحظه *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **лавоҳиз.**

**ЛОҲИҚ** *а.* لاحق он чи ки аз пас ба чизе пайваст мешавад, пайвастшаванда, аз ақиб иловашаванда; **лоҳиқ гаштан (ё шудан)** *маҷ.* рӯй додан, воқеъ шудан.

Агар ба вай офате лоҳиқ гардад, Шеър ибни Абӯшеърал-Ҳанафиро шоистаи риёсати хеш шиносад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Хиҷолате бар ӯ лоҳиқ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛОҲИҚА** *а.* لاحقه 1. чизи илҳоқшуда, ба охири чизе зам гардида; 2. чизи вобаста, тобеъ, фаръӣ.

**ЛОҲУТ** *а.* لاهوت худоӣ; илоҳӣ, улуҳият; *муқобили* **носут.**

Кушоям рози лоҳут аз тафарруд,
Намоям сози носут аз ҳаюло. *Хоқонӣ*

**ЛОҲӢ** *а.* لاهى лаҳвкунанда, лаҳву лаибкунанда, бозикунанда.

Ақл фармони подшоҳирост,
Н-аз паи лоҳию малоҳирост. *Саноӣ*

Чанд аз ин ғофилию гумроҳӣ,
Лову ҳу вирди худ кун, эй лоҳӣ! *Ҷомӣ*

**ЛОҶАРАМ** *а.* لاجرم 1. ночор, ногузир, заруратан; бешубҳа, яқинан.

Барад ранги дебо ҳаво лоҷарам,
Ҳаво бурд ранге, ки ман доштам. *Хоқонӣ*

Саросар шикам шуд малах, лоҷарам,
Ба пояш кашад мӯри кӯчикшикам. *Саъдӣ*

2. бинобар ин.

Лоҷарам ба воситаи ин ҳиммати баланд бад-он мақом расид. *Авфӣ*

Рӯи хуб асту камоли ҳунару домани пок,
Лоҷарам ҳиммати покони ду олам бо ӯст. *Ҳофиз*

Адл кардӣ, лоҷарам эмин шудӣ ва малики мо ҷавр кард, лоҷарам ҳамеша ҳаросон бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ЛОҶВАРД||ЛОЖВАРД** لاجورد || لاژورد 1. сангест кабудранг, ки аз он нигини ангуштарин месозанд ва соида, хока карда дар наққошӣ ва лавҳакориҳо ба кор мебаранд; қисми беҳтарини он лоҷварди бадахшонист.

Биёростандаш ба дебои зард,
Ба ёқуту пирӯзаву лоҷвард. *Фирдавсӣ*

Сарое падид омад аз лоҷвард
Дар ӯ чор айвон зи ёқути зард. *Хоҷу*

2. ба ранги лоҷвард, лоҷвардӣ, кабуд.

Яке сахт савганди шоҳона хӯрд
Ба рӯзи сапеду шаби лоҷвард. *Фирдавсӣ*

**лоҷвард шудани лаб** кабуд ва тира шудани лаб аз изтироб ва тарс.

Бузургони Эрон пурандӯҳу дард,
Рухон зарду лабҳо шуда лоҷвард. *Фирдавсӣ*

3. рангпарида, рангканда.

Ба наздики Баҳром рафт он ду мард,
Забонҳо пур аз банду рух лоҷвард. *Фирдавсӣ*

Ҳамерафт хун аз тани хаста мард,
Лабон пур зи боду рухон лоҷвард. *Фирдавсӣ*

**ЛОҶВАРДӢ** لاجوردى осмониранг, кабудранг.

Танам гунаи лоҷвардӣ гирифт,
Гулам сурхӣ андохт, зардӣ гирифт. *Низомӣ*

**лоҷвардӣ сарир** *киноя аз* осмон.

Фурӯзандаи шоҳи равшанзамир
Чу хуршед бар лоҷвардӣ сарир. *Хоҷу*

**ЛОҶУРЪА** *а.* لاجرعه дам нагирифта якбора нӯшидани он чизе, ки дар пиёла ҳаст, аз ғайри қулт-қулт якбора нӯшидан.

Ҳубоб бар рӯи шароб ишоратнамо, ки ҷомро лоҷуръа нӯш бояд кард. *Восифӣ*

**ЛУБ(Б)** *а.* لب 1. мағз; қисми холис ва беҳтарини ҳар чиз; 2. ақл.

**ЛУБОБ** *а.* لباب 1. баргузидан ҳар чиз, холиси ҳар чиз, чизи беомезиш.

Бар лабиб ояд лубоб он коси ӯ
В-аз ғабӣ кам гардад истиноси ӯ. *Румӣ*

2. мағз (писта, бодом ва ғ.).

Ба ҷони оқилаи коинот, яъне ту,
Ки коинот қушур асту ҳазрати ту лубоб.
*Хоқонӣ*

Боз бош, эй боб, бар ҷӯёи боб,
То расанд аз ту қушур андар лубоб. *Румӣ*

3. *маҷ.* ақл, хирад.

Ку назаргоҳи шуои офтоб,
Ку назаргоҳи худованди лубоб? *Румӣ*

**ЛУБОД** *а.* لباد юғ, бӯюнтуруқ.

Қашоварз бар гов бандад лубод,
Зи говоҳану гов ҷӯяд мурод. *Низомӣ*

**ЛУБС** *а.* لبس пӯшидани ҷома.

Алишоҳ ҷиҳати лубси хилъат ба хонаи худ даромад ва Башир ҷомаҳо баргирифта аз ақиби ӯ дарравфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛУКНА||ЛУКНАТ** *а.* لکنه||لکنت забонгирӣ дар вақти сухан гуфтан, кундзабонӣ, тутила шудан, гирифтани забон ҳангоми гапзанӣ.

Магар лукнате будаш андар забон,
Ки таҳқиқи муфҳим накардӣ баён. *Саъдӣ*

**ЛУКО** لکا моддаи сурхранг.

Дар канораш неҳ он замон го-го,
То шавад сурх чеҳрааш чу луко. *Саноӣ*

**ЛУКУК** *а.* لکوک *ч.* **лак** I.

Ҳар азизе, ки омад аз Мисре,
Ба лукукаш зару гуҳар додем. *Бадри Чочӣ*

**ЛУНГ** لنگ лунгӣ, парчаи махсусе, ки дар ҳаммом аз миён то зону мебананд.

Бибаста бар миён лунги шафақгун,
Ба он рухсори хубу қадди мавзун...
*Бадрии Кашмирӣ*

**ЛУНҶ** لنج ду тарафи даҳон аз дарун ва берун; лаб; ◇ **лунҷ фурӯ афгандан** лунҷ овезон кардан, норозигӣ ва хашм изҳор кардан.

Чашм пурдарду нишаста ӯ ба кунҷ,
Рӯ туруш карда фурӯ афганда лунҷ. *Румӣ*

**лунҷ пурбод кардан** *киноя аз* кибру ғурур изҳор кардан.

На ҳама кор ту донӣ, на ҳама зӯр турост,
Лунҷ пурбод макун бешу китаф бармафароз!
*Лабибӣ*

**ЛУОБ** *а.* لعاب оби даҳон.

Ба шарте он ки агар саг шавӣ, маро нагазӣ,
Луоб дарначаконӣ ба косаи хӯрде. *Сӯзанӣ*

Аз шарафи мадҳи ту дар коми ман,
Гард абир асту луобам гулоб. *Носири Хисрав*

**луоб танидан** а) оби даҳон рехтан; б) *маҷ.* дар роҳи ҳаракати худ асаре боқӣ гузоштан.

Шер танидаст дар ин раҳ луоб,
Сар чу гавазнон чӣ ниҳӣ сӯи об. *Низомӣ*

в) ба ҳар тараф давидан.

Назараш бар фалак танида луоб,
Аз дами анкабути истирлоб. *Низомӣ*

**ЛУТ** I لوت таом, хӯрок, хелҳои таоми лазиз.

Мард гуфташ: Гӯшт ку, меҳмон расид,
Пеши меҳмон лут мебояд кашид. *Румӣ*

**луту пут** таомҳои лазиз бо машрубот; хурданӣ ва нӯшиданӣ.

Ширхора кай шиносад завқи лут,
Мар-париро бӯй бошад луту пут. *Румӣ*

Зи ҳар сӯ ба даст оварад луту пут,
Ба шодӣ барорад зи андӯҳ димор. *Ибни Ямин*

**ЛУТ** II *а.* لوط *д.* номи яке аз пайғамбарони Бани-Исроил, ки гӯё қавми ӯ бисьёр бадкор буданд ва худо шаҳри онҳоро чаппагардон кард ва ба сари боқимондагонашон борони сангу оташ рехт.

**ЛУТФ** *а.* لطف 1. нармӣ, мулоимат, назокат; **лутфи сухан** назокат ва балоғат дар сухан.

Мард бояд, ки ба лутфи сухану ҳусни хитоб
Табъи арбоби ситамро зи ситам бозорад. *Ҷомӣ*

2. марҳамат, илтифот.

Мо бад-он мақсади олӣ натавонем расид,
Ҳам магар пеш ниҳад лутфи шумо гоме чанд.
*Ҳофиз*

3. эҳсон, бахшиш; **лутф кардан** а) марҳамат кардан, илтифот зоҳир намудан.

Эй хоҷа, лутф кун ва ин харро як соат нигоҳ дор, то ман бузро бозталабам! *Авфӣ*

б) эҳсон намудан, бахшидан.

Чанд ҳазор дирам дар ҳаққи ӯ лутф карданд.
*Авфӣ*

4. *маҷ.* нармӣ, формӣ, кушояндӣ.

Қасе, к-ӯ ба гӯш оварад созашон,
Шавад беҳуш аз лутфи овозашон. *Низомӣ*

◇ **лутфи амим** меҳрубоние, ки нисбат ба ҳама баробар аст; илтифот ва меҳрубонии бисьёр нисбат ба умум.

**ЛУТХӮР** لوتخور хӯрандаи таомҳои лазиз.

Агар ту залла набандӣ зи яхнию ҳалво,
Миёни лутхӯрон кас надорадат маъзур.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ЛУТӢ** *а.* لوطی 1. мансуб ба Лут; 2. *маҷ.* бадахлоқ, ҳаразакор, қиморбоз; бебок, густох, ринд, айёшу майхора.

Дар Балх эминанд зи ҳар шарре
Майхору дузду лутиву занбора. *Носири Хисрав*

3. касе, ки бо навохтани думбура (думбак) ва хондани шеърҳо буз, маймун ва ё хирсро мерақсонад.

**ЛУЧ||ЛУҶ** لوچ||لوج барахна, урьён.

Возеҳо, урьёнтанӣ махсуси аҳли дониш аст,
Нест дар майдон ба ҷуз шамшери ҷавҳардор луч.
*Возеҳ*

**ЛУҒАВӢ** *а.* لغوی 1. мансуб ба луғат; 2. луғатшинос, луғатдон, мутахассиси илми луғат.

Нест ҷуз набвате раҳи набавӣ,
Нақли наҳвию шубҳати луғавӣ. *Саноӣ*

Чу Ибни Румӣ шоир, чу Ибни Муқла дабир,
Чу Ибни Мӯътаз наҳвӣ, чу Асмаӣ луғавӣ...
*Манучеҳрӣ*

**ЛУҒАЗ||ЛУҒЗ** *а.* لغز 1. сухани печида, гапи пӯшидамаъно.

Муддаӣ гӯ: Луғазу нукта ба Ҳофиз мафурӯш,
Қилки мо низ забонею баёне дорад. *Ҳофиз*

2. *адш.* чистон.

**ЛУҒАТ** *а.* لغت 1. забон, гуфтор.

Он луғати дил, ки баёни дил аст,
Тарҷуматаш ҳам ба забони дил аст. *Низомӣ*

Ба луғати аҳли Рум калима мегуфт. *Авфӣ*

Ҳар як аз ҳавориён олим ба луғати тоифае шуд, ки ба даъвати эшон маъмур шуда буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. калима; 3. китоби луғат, фарҳанг.

Дар луғат хондаам, ки риш пар аст
Пеши донишвари луғатпардоз. *Ҷомӣ*

**ЛУҒЗ** *а.* لغز *ниг.* **луғаз.**

**ЛУҒОТ** *а.* لغات *ҷ.* **луғат.**

Дар ҷамеи фунун, ки ба луғоти мухталифа мудаввaн мешавад... (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛУҒУБ** *а.* لغوب сахт монда шудан, монда, хаста ва ранҷа шудан.

Инчунин фикри дақиқу рои хуб,
Ту чунин урьён пиёда дар луғуб. *Румӣ*

**ЛУҚАТА** *а.* لقطه *ниг.* **луқта.**

**ЛУҚМА** *а.* لقمه навола, тикка, тӯша; як миқдор хӯрданӣ, ки дар даҳон меғунҷад; як парча, як бурда.

Тавонгар худ он луқма чун мехӯрад,
Чу бинад, ки дарвеш хун мехӯрад?!
Чу бинам, ки дарвеши мискин нахӯрд,
Ба ком-андарам луқма заҳр асту дард! *Саъдӣ*

В-он дигар як нуҳуфта менигарад,
Луқмаву ҷумчааш ҳамешумарад. *Ҷомӣ*

**ЛУҚМАПАРҲЕЗӢ** لقمه‌پرهیزی эҳтиёт дар хӯрдани ҳалолу ҳаром.

Маро, ки нест раҳу расми луқмапарҳезӣ,
Чаро маломати ринди шаробхора кунам? *Ҳофиз*

**ЛУҚТА||ЛУҚАТА** *а.* لقطه **1.** ҳар чизи афтодаи гумшуда, ки онро каси дигар мeёбад; **2.** моли бесоҳиби одами мурда, ки меросхӯр надорад ва мулку моли боқимондааш ба фонди давлат гирифта мешавад.

Ва ҳамчунин аз мусофирон ҳар касе, ки дар мадраса ва сарой бимирад, моли ӯ луқата бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ЛУҚЬЯ||ЛУҚЬЯТ** *а.* لقيه||لقيت як бор дидан, вохӯрдан, мулоқот.

Ҷуз яке луқья, ки аввал аз қазо
Бар вай афтоду шуд ӯро дилрабо... *Румӣ*

Судоба дар луқьяи аввал беқарору ором гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЛУҲУМ** *а.* لحوم *ҷ.* **лаҳм.**

Чандон кушта гардиданд, ки то муддати як сол вуҳушу туюр аз луҳуми эшон дар суру сурур буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛУҲУМАТ** *а.* لحومت хешӣ, алоқаи хешӣ, хешию таборӣ, хешигарӣ.

Дигар он ки Ҷаллодхонро, ки ҷавонест навросидаи ҷаҳоннодида, пеши султон фиристад ва бино бар алоқаи луҳумат шояд, ки бар ҷавонии вай раҳмат фармояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЛУҶ** لوج *ниг.* **луч.**

**ЛУҶАЙН** *а.* لجين нуқраи холис.

Хур хира шуд аз софии он соиди сим-о!
Маҳ тира шуд аз партави он соқи луҷайн-о!
*Савдо*

**ЛУҶҶА** *а.* لجه миёнаи дарьё, ҷои чуқуртарини дарьё ва ё баҳр.

Дар мавҷхези луҷҷаи ғам ғарқа гашта буд,
Лутфи туаш ба соҳили амну амон фиганд.
*Убайди Зоконӣ*

Дилҳост ғарқи луҷҷаи хун дар мусибаташ,
Дигар кирост тоқату дигар кирост тоб? *Савдо*

**ЛӢ** *а.* لی маро, барои ман (аз пешоянди арабии ل ва ҷонишини ی); **лӣ ва лак** барои ман ва барои ту.

Нест ҷинсийят ба сурат лӣ ва лак,
Исӣ омад дар башар ҷинси малак. *Румӣ*

**ЛӮБИЁ** لوبيا яке аз ғаллаҳои хӯрокӣ, донаҳое, ки ғелакугурдашакл буда ба ранги сурх ё сафед ва хол-хол мешавад.

Нестӣ огаҳ, чӣ гӯям мар-туро ҷуз ман ҳамонк,
Омма гӯяд нестӣ огаҳ зи нархи лӯбиё.
*Носири Хисрав*

**ЛӮК** لوک **1.** ҳақир, забун; **2.** касе, ки бо ҳар ду зону ва кафҳои даст роҳ меравад; *маҷ.* суст, маъюб.

Агар лӯк бо лӯк ҷамъ ояд, бачаи эшон ҳам ноқис ояд. *Авфӣ*

**лӯку ланг** ланг, чӯлоқ, маъиб; *муқ.* **ланг (лангу лӯк)**;
**3.** шутури каммӯи боркаш.

Равӣ ҳамчу лӯкони сар дар ҳаво,
Қаф аз лаб фишонон бигӯ то куҷо?
*Камоли Исмоил*

Раҳравони раҳи ҳақ боркаши маст чу лӯк,
Мо дар ин раҳ ҳамаро қофиласолори сулук.
*Музаффари Кирмонӣ*

**ЛӮЛ** لول бешарм, беҳаё, густох.

Гар ҳамегӯем лӯлу в-ар намегӯем гӯл,
Чун каланда бар лаби дӯлему тиқ-тиқ мезанем.
*Шамси Табрезӣ*

**ЛӮЛИВАШ** لولی‌وش лӯлимонанд, ҷӯгиосо, шӯху густох (сифати маҳбуба).

Дилам рамидаи лӯливашест шӯрангез,
Дурӯғваъдаву қаттолвазъу рангомез. *Ҳофиз*

**ЛӮЛӢ** لولی **1.** ҷӯгӣ.

Лӯлие бо писари худ моҷаро мекард, ки ту хеҷ коре намекунӣ ва умр дар батолат ба сар мебарӣ.
*Убайди Зоконӣ*

**2.** ҷӯгии раққосу сурудхони бозигар.

Лӯлӣ ва масхара ва мутрибу мутриба... аз атрофу ҷавониб рӯй ба Деҳлӣ ниҳоданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**3.** *маҷ.* хушрӯй; зариф; зирак; *киноя аз* маҳбуба.

Фиғон, к-ин лӯлиёни шӯхи ширинкори шаҳрошӯб,
Чунон бурданд сабр аз дил, ки туркон хони яғморо. *Ҳофиз*

Сабо, з-он лӯлии шангӯли сармаст
Чӣ дорӣ огаҳӣ, чун аст ҳолаш? *Ҳофиз*

**ЛӮРА** لوره гузаргоҳи сел ва оббурдае, ки дар он ҷо баъд аз сел гил ва лой боқӣ мондааст.

Дилаш нагирад аз ин дашту кӯҳу бешаву рӯд,
Сараш нагардад аз ин обканду лӯраву ҷар.
*Унсурӣ*

Шуд аз оби канур он сӯ ду фарсанг
Дар он дашти дарозу лӯраи танг.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЛӮРКАНД** لورکند *ниг.* **лӯра.**

Равӣ то Диҳистону Хоразму Чанд,
Лаведе наёбӣ ба ҷуз лӯрканд. *Низомӣ*

**ЛӮРӢ** لوری номи як қабилаи кӯчманчӣ; саҳронишин, лӯлӣ.

Ба ҳар як якӣ дод гову харе,
Зи лӯрӣ ҳамесохт барзигаре. *Фирдавсӣ*

Бо турктози турраи ҳиндуи ту маро
Ҳамвора ҳамчу бунгаҳи лӯрист хонумон.
*Камоли Исмоил*

**ЛӮС** لوس тамаллуқ, ширинзабонӣ; мардумро ба забони хуш фирефтан ва бозӣ додан.

Ҷони Сомандро ба лӯс гирифт,
Дасту пою сараш ба бӯс гирифт. *Унсурӣ*

Марди қонеъ на марди лӯс бувад,
К-аз тамаъ гурба чоплус бувад. *Саноӣ*

Ба тадбир шояд фурӯ кӯфт кӯс,
Ки бо ғолибон чора зарқ асту лӯс. *Саъдӣ*

**ЛӮСОНА** لوسانه бо тамаллуқу ширинзабонӣ, бо чоплусӣ; фирефтан бо сухан ё чизе.

Аҷал чун дом карда гир, пӯшида ба хок-андар,
Са(й)ёд аз дур як дона бараҳна карда лӯсона. *Кисоӣ*

Феъли ту чу медонам, лӯсона макун,
Беҳуда магӯю халқ девона макун. *«Луғати фурс»*

**ЛӮЧ‖ЛӮҶ** لوچ‖لوج олус, аҳвал, каҷчашм; он кӣ якеро ду мебинад.

Гӯшкарро суханшинос кӣ дид?
Дидаи лӯч ростбин кӣ шунид? *Саноӣ*

Рост гуфтанд: Як ду бинад лӯч. *Саъдӣ*

**ЛӮШ** I لوش пора; парча, тикка; **лӯш-лӯш** пора-пора.

Гар биҷунбад, дар замон гирадш гӯш,
Бар замин зан, то ки гардад лӯш-лӯш. *Айюқӣ*

**ЛӮШ** II لوش каҷдаҳон, одами каҷдаҳон.

Яке ду бинад, албатта, дидаи аҳвал,
Сухан каҷ ояд, бе ҳеҷ шак, зи лаҳҷаи лӯш.
*Шамси Фахрӣ*

**ЛӮШ** III لوش аҳмақ, гӯл, нодон, ғофил, бехабар.

Зан чу ин бишнид, бас хомӯш буд,
Қафшғар конову марде лӯш буд. *Тайён*

**ЛӮШ** IV لوش лои сиёҳи тира, ки дар таги ҷӯй, ҳавз, кӯл ва ғ. пайдо мешавад.

Чун ҳама шуд ғарқа, Фиръавн он замон
Кард пур аз лӯш Ҷибрилаш даҳон. *Аттор*

**ЛӮЪБАТ** *а.* لعبت **1.** пайкари хушрӯй ҳамчун зочаву лӯхтак, бозича.

Бозичаи лӯъбати хаёлист,
З-ин чашми хаёлбоз гаштам. *Сайид Ҳасани Ғазнавӣ*

Рухи чун лӯъбаташ дар дилнавозӣ,
Ба лӯъбатбози худ мекард бозӣ. *Низомӣ*

**2.** санам, бут.

Бутон дид чун лӯъбати Қандаҳор,
Биёроста ҳамчу хуррам баҳор. *Фирдавсӣ*

Дур кардӣ маро зи хидмати хеш,
Чун шаманро зи лӯъбати навшод. *Фаррухӣ*

**3.** *маҷ.* хушрӯй, зебо; маъшуқа.

Монад он лӯъбат париро, гар бувад пайдо парӣ,
Монад он дилбар санамро, гар бувад гӯё санам.
*Муиззӣ*

Чу дар бозӣ шуданд он лӯъбатон боз,
Замона кард лӯъбатбозӣ оғоз. *Низомӣ*

**лӯъбатони Тироз** духтару занони шаҳри Тироз (дар қисми шарқии Туркистони қадим), ки ба хушрӯӣ ва зебоӣ машҳур будаанд.

Бозиомӯзи лӯъбатони Тироз
Аз паси парда гашт лӯъбатбоз. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* аъҷуба, чизи ғалатӣ, аҷиб.

Ту худ чӣ лӯъбатӣ, эй шаҳсавори ширинкор,
Ки тавсане чу фалак роми тозиёнаи туст? *Ҳофиз*

◇ **лӯъбати дида** мардумаки чашм, мардумаки дида.

Малик ном кардаш Ҳумоюн Ҳумой,
Абар лӯъбати дидааш карда ҷой. *Хоҷу*

**ЛӮЪБАТАК** لعبتک *шакли тасғири* **лӯъбат.**

Мо лӯъбатаконему фалак лӯъбатбоз,
Аз рӯи ҳақиқат, на ки аз рӯи маҷоз,
Бозича ҳамекунем бар натъи вуҷуд,
Афтем ба сандуқи адам як-як боз. (1) *Хайём*

**ЛӮЪБАТБОЗ** لعبتباز **1.** лӯхтакбоз, зочабоз, он кӣ дар тӯйҳо ва ҳавлии кӯдаки навзод аз даруни чодирхаёл истода зочаҳоро ба бозӣ медарорад ва бо ҳамдигар гап мезанонад.

Машав ҳайрони лӯъбатҳои суратхонаи гардун,
Ба лӯъбатбоз бингар, к-аз паси чодир кунад бозӣ.
*Бедил*

Ҳамчу лӯъбат ба тори лӯъбатбоз
Халқ дар печу тоби риштаи ӯст. *Ҳозиқ*

**2.** *маҷ.* найрангбоз, шаъбадабоз.

Дар андеша, ки лӯъбатбози гардун
Чӣ бозӣ орадаш з-он парда берун. *Низомӣ*

Марди лӯъбатбоз барои шаъбада хоҳад, ки сурате аз зану мард барои булаҷаб бисозад.
*Аҳмади Дониш*

**ЛӮЪБАТБОЗӢ** لعبتبازی **1.** лӯхтакбозӣ, зочабозӣ; **2.** *маҷ.* найрангбозӣ.

Чу дар бозӣ шуданд он лӯъбатон боз,
Замона кард лӯъбатбозӣ оғоз. *Низомӣ*

**ЛӮЪЛУ(Ъ)‖ЛӮЪЛУ** *а.* لؤلؤ марворид, гавҳар.

Ҳам аз лӯълую гавҳари шоҳвор,
Ҳам аз дебаи Чин саросар нигор. *Фирдавсӣ*

Гавҳари пок бибояд, ки шавад қобили файз,
В-арна ҳар сангу гиле лӯълуву марҷон нашавад.
*Ҳофиз*

**лӯълӯи лоло** марвориди дурахшон, гавҳари обдор.

Ҳаме то дар шаби торе ситора тобад аз гардун,
Чу бар дебои фирӯза фишонӣ лӯълӯи лоло.
*Фаррухӣ*

**лӯълӯи макнун** лӯълӯи дар садаф буда; лӯълӯи пӯшида; лӯълӯи пинҳон дошташуда бино бар қадру қиматбаҳояш; *маҷ.* марвориди қиматбаҳо.

Зи бод хок муанбар ба анбари соро,
Зи абр шох мукаллал ба лӯълӯи макнун. *Рӯдакӣ*

**лӯълӯи мансур** лӯълӯи пароканда, марворидҳои ҳанӯз ба ришта кашида нашуда.

Лӯълӯст ба ёқут нуҳуфта лабу дандонт,
Ёқут шунидӣ садафи лӯълӯи мансур. *Ломеъ*

**лӯълӯи тар** а) марвориди дурахшон ва обдор; б) *киноя аз* ашк.

Бишӯядш ораз ба лӯълӯи тар,
Биполоядаш рух ба мушкин изор.
*Носири Хисрав*

**лӯълӯи хушоб** а) лӯълӯи обдор, ҷилодор, тобон.

Пораи хун бувад аввал, ки бувад нофаи мушк,
Қатраи об бувад з-аввал лӯълӯи хушоб.
*Носири Хисрав*

б) *маҷ.* дандони сафеди ҷилодор.

Зи лӯълӯи хушоб бикшод банд,
Баромехт шангарфу гавҳар ба қанд. *Фирдавсӣ*

◇ **ба лӯълӯъ гӯшаи маҳро харошидан** бо ангуштон ва ё бо нохунон рӯйро ханҷол кардан, харошидан.

Ба лола тахтаи гулро тарошид,
Ба лӯълӯъ гӯшаи маҳро харошид. *Низомӣ*

**ЛӮЪЛӮБАНД** لؤلؤبند *киноя аз* лаби маъшуқа ки дандонҳои сафеди лӯълӯъмонанди ӯро мепӯшонад; *киноя аз* лаб, ки ба дандонҳо пайваста аст ва онҳоро мепӯшонад.

Лаб чу марҷон, валек лӯълӯбанд,
Талхпосух, валек ширинханд. *Низомӣ*

**ЛӮЪЛӮСАНҶ** لؤلؤسنج озмоянда ва санҷандаи марворид.

Сангдил чун ки дид лӯълӯ панҷ,
Санг бардошт, гашт лӯълӯсанҷ. *Низомӣ*

**ЛӮЪЛӮЪ** *а.* لؤلؤ *ниг.* **лӯълӯ(ъ).**

**ЛӮЪМ** *а.* لؤم хасисӣ, мумсикӣ, лаимӣ, пастӣ, разолат.

Арбоби Куфа ба лӯъму даноату ғадру ҳадиат саромади мардуми Ироқанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Рум ба вафову амонату кифоят мавсум, аммо ба бухлу лӯъм маълум. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ЛӮҶ** لوج *ниг.* **лӯч.**

# М

**М** ҳарфи чордаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи م; *ниг.* **мим.**

**МАА** *а.* مع *пешоянд* бо, ҳамроҳи ...

Духтари султонро бо... халифа ақд баста буданд, маа ҷиҳози тамом нақл ба дорулхилофа намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дидам, ки ин шер ба як тиру ду тир сард намешавад ва маро маа асп нобуд мегардонад.
*Аҳмади Дониш*

**МААЗЗАМОН** *а.* مع الزمان то замон ҳаст, доимӣ, абадӣ, ҷовидон.

Алалхусус, ки Саъдӣ маҷоли мадҳи ту ёфт,
Ҳақикатест, ки зикраш мааззамон монад. *Саъдӣ*

**МААЗОЛИК‖МААЗОЛИКА** *а.* معذالك бо вуҷуди ин, бо ҳамаи ин; *муқ.* **мааҳозо.**

...Маазолик, ҳашари бекарон ҷамъ оварда, ба ҷанги эшон озим гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Маазолика, маълум нест, ки ба он зиёдат, ки мутаваққеъ аст, мерасад ё не? *Аҳмади Дониш*

**МААК‖МААКА** *а.* معک бо ту, ҳамроҳи ту; **«аллоҳу маак»** худо бо ту бод!

Эй дили реш, маро бо лаби ту ҳаққи намак,
Ҳақ нигаҳ дор, ки ман меравам «аллоҳу маак».
*Ҳофиз*

**МААЛҚИССА** *а.* مع القصه охир, алҳосил, оқибат; хулоса.

Сабук сӯи Мадоин рафт пӯён,
Гиромӣ моҳро як моҳ ҷӯён,
Ба мушку-дар набуд он моҳрухсор,
Маалқисса, ба қаср омад дигар бор. *Низомӣ*

Маалқисса, чанде бибудам муқим
Ба ранҷу ба роҳат ба уммеду бим. *Саъдӣ*

**МААН** *а.* معا якҷоя, бо ҳамроҳии якдигар.

Дар ҳеҷ як аз сардорони Шом ин ду сифат маан ҷамъ нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**МААҲОЗО** *а.* مع هذا бо вуҷуди ин, бо ҳамаи ин; *муқ.* **маазолик.**

Буқо гуфт: ...мааҳозо, ҳанӯз хасмро ногирифта ҷаро мунозаат ва муқоталат мекунем?
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАБАРРАТ** *а.* مبرة кори хайр; инъом, бахшиш, ато; садақа.

**МАБДАЪ** *а.* مبدأ **1.** маҳалли саршавӣ, ҷои пайдоиш, маншаъ, асл, асос.

Маснавиро ҷун ту мабдаъ будаӣ,
Гар фузун гардад, туаш афзудаӣ ... *Румӣ*

Мабдаи он тӯҳмат бар эшон аз ман будааст. *Авфӣ*

**2.** аввал, оғоз, ибтидо.

Пас илм мабдаъ асту амал тамом.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

Аҳмад дар мабдаи салтанат хост, ки мутаваҷҷеҳи Хуросон гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**мабдаъ ва маод** аввалу охир, оғозу анҷом.

Пас восит мунтафӣ шавад ... ва бархезад ва мабдаъ ва маод яке шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАБЗУЛ** *а.* مبذول базл кардашуда, бахшидашуда.

Мукофот ин, ки ӯ маъзул бошад,
Ҳамин Юсуф зи мо мабзул бошад. *Ҳозиқ*

**мабзул афтодан** мақбул афтодан, писандида шудан, қаноатманд гардонида шудан.

Мултамаси эшон назди подшоҳ мабзул афтод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**мабзул доштан** қаноатманд гардонидан, қабул кардан.

Кайковус мултамаси фарзанди арҷмандро мабзул дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАБИТ** *а.* مبيت шабгузаронӣ, шаб хоб кардан.

Шаберо дар бӯстон бо яке аз дӯстон иттифоқи мабит афтод. *Саъдӣ*

**МАБЛАҒ** *а.* مبلغ **1.** як миқдори муайяни пули нақда.

Маблағ, он чӣ ба ғулом дод, сесад динор расида буд. *Ҷомӣ*

**2.** як қадар, миқдоре.

Ҳамон каманд бигирам, ки сайди хотири халқ
Бад-он ҳамекунаду даркашам ба хештанаш.
Валек даст наёрам задан бар он сари зулф,
Ки маблағе дили халқ аст зери ҳар шиканаш.
*Саъдӣ*

Ин бобро дар миёна дарҷ кардам ва маблағе лотиф харҷ. *«Хористон»*

**3.** дараҷа, андоза, дараҷаи камолот, расоӣ, дараҷаи баланди чизе.

Бар маблағи ақли ту воқиф гаштам. *Авфӣ*

**МАБНО** *а.* مبنی||مبنا буньёд, асос, поя.

Мабнои ин ақида бар қидами олам аст.
*Аҳмади Дониш*

**МАБНӢ** *а.* مبنی бино кардашуда, биноёфта, асосьёфта; **мабнӣ** *бар чизе* биноёфта бар чизе, асосьёфта бар чизе, дар асоси чизе.

Муҳимме, ки асоси он мабнӣ бар макр ... бошад, оқибат ба вахомат... меанҷомад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАБОД** مباد нашавад, мабодо, нашавад, ки ..., худо накарда.

Ба ҷои ҷаҳон ҷустану корзор
Мабод-ам ба ҷуз оштӣ ҳеҷ кор. *Фирдавсӣ*

Лоилоҷ аз таваҳҳуми он, ки он ҷамоат мабод қасди ҳаёти ӯ намоянд, ӯ низ асп бар ҷониби эшон ронд ва дар он фалокат бимонд. *«Фатҳнома»*

**МАБОДӢ** *а.* مبادی *ҷ.* мабдаъ.

Ҳар илми бурҳониро се чиз бувад: якеро мавзӯъ хонанд ва якеро осори зотӣ ва якеро мабодӣ. (1)
*Ибни Сино*

Он чӣ дигарон дар хавотими кор донанд, ӯ дар мабодии он. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мо дидаему хонда аз рӯи толеи ӯ,
Ин шакл дар мабодӣ, ин нақш дар авоил. (2)
*Восифӣ*

**МАБОЛИҒ** *а.* مبالغ *ҷ.* маблағ.

[Хизонадорон] ба баҳонаи он ки болишҳо ва мурассаот дар дарьё афтод, маболиғи дигар бидуздиданд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

[Подшоҳони муғул, хешони Ғозонхон] ҳар куҷо буньёде ниҳоданд, маболиғи амвол бар он сарф шуд. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАБОНӢ** *а.* مبانی *ҷ.* мабно.

Ғубори ваҳшату кулфат муртафеъ гашта, мабонии мухоласат ва мусодақат ба ҳоли худ бимонад.
*«Таърихи Фаришта»*

**мабонии адоват** асосҳои хусумат, манбаъҳои душманӣ.

Мабонии адоваташ бо ҷамъе тасмим ёфта, ба водии мунофарат шитофт. *Восифӣ*

**МАБОР||МУБОР||МУБО** مبار||مبا ҳасиб.

То ҳафтаву сол бошаду лайлу наҳор,
Даҳ чиз ба хонаи ту бодо бисьёр:
Нону асалу равғану дӯшобу биринҷ,
Махсиру қадиду дунбаву пеҳу мабор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**МАБОҲИС** *а.* مباحث *ҷ.* мабҳас.

Ва аз ин мабоҳис маълум шавад, ки сухани эшон дар ин фан мубтанӣ бар мусомаҳа аст. (2)
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Мабоҳисе, ки дар он маҷлиси ҷунун мерафт,
Вароӣ мадрасаву қолу қили масъала буд. (2)
*Ҳофиз*

**МАБРУР** *а.* مبرور **1.** некӯӣ кардашуда, он ки дар ҳаққи вай некӣ карда шудааст; омурзида; **2.** *маҷ.* вафотьёфта, марҳум.

Модари султон Сикандар, Зебо ном, ки ... дар он сафар ҳамроҳи подшоҳи мабрур буд, аз ақиби парда ба умаро гуфт ... *«Таърихи Фаришта»*

**МАБРУС** *а.* مبروص гирифтори касалии барас, гирифтори касалии пес.

Чунон ки аз мабрусон ва маҷзумон нафрат ва иҷтиноб менамоянд, аз ин хоксор низ танаффур ва эҳтироз лозим ва воҷиб хоҳад шумурд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАБСУТ** *а.* مبسوط **1.** густурда, паҳн кардашуда.

Амир Муборизуддин ... ба шаҳри Қирмон даромада, зилли шафаққат ва марҳамат бар сокинони он диёр мабсут гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* шарҳу баст додашуда, муфассал.

Хуршоҳ ... дар фанни таърих китобе мабсут навишта. *«Таърихи Фаришта»*

**МАБТАХА** *а.* مبطخه харбузазор, полизи харбуза.

То сари хар ҷун бимурд аз маслаха,
Нашви дигар бошадаш з-ин мабтаха. *Румӣ*

**МАБҒУЗ** *а.* مبغوض ба хашму ғазаб гирифторшуда, нафрат кардашуда, бад дидашуда.

Андаруни ман аз дилҳои шумо огоҳ гардад ва шумо низ назди ман мабғуз бошед.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Золим мабғузи ҷомеи ҷаҳониён аст.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАБҲАС** *а.* مبحث **1.** ҷои баҳсу мунозира; **2.** баҳсу мунозира.

Мабҳаси суду зиён дар хона нест,
Шӯри ин савдо ба бозор асту бас. *Бедил*

**3.** мавзӯи баҳсу мунозира, он чи ки дар бораи он баҳсу мунозира меравад.

Хайру шар мабҳаси маҷозии туст,
Аз ҳақиқат ба ғайри хайр наруст. *Бедил*

**МАБҲУТ** *а.* مبهوت ҳайрон, моту мутаҳайир.

Он мард мабҳут гашта пурсид, ки соҳиби ин мӯъҷиза кист? *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВАДДАТ** *а.* مودت дӯстӣ, муҳаббат.

Дар миёни ду кас маваддати азим буд. *Авфӣ*

Мисоқи маваддате, ки бастаам, аз мазаррати нақз махрус хоҳад монд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАВВОҶ** *а.* مواج пурмавҷ, бисьёр мавҷзананда.

Ҷамъе анбӯҳ ва лашкаре бошукӯҳ фароҳам оварда, монанди баҳри мавоҷ ба Балх омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Даруни он бинои дилкушо низ
Ба ҳар сӯ биркае маввоҷ лабрез [буд]. *Ҳозиқ*

**МАВЗЕЪ** *а.* موضع ҷои будани чизе, ҷой, макон.

Ва он оби дигар боздошт ва ин мавзеъ, ки Бухоро аст, оганда шуд ва замин рост шуд ва он рӯд азими Суғд шуд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Аз хона берун омад, то ба мавзеи дигар равад. *Авфӣ*

**МАВЗУН** *а.* موزون 1. санҷида, баркашида, вазн кардашуда.

Аз мулуки даҳр номавзун ҳамеёбад ато,
То санои ӯ ба мизони хирад мавзун бувад. *Муиззӣ*

Соате мизони Зайдӣ, соате мавзуни Амр,
Баъд аз ин мизони худ шав, то шавӣ мавзуни хеш. *Шамси Табрезӣ*

2. мутаносиб, зебо, нозук; шинам.

Кӯдаке хубрӯй ба шамоили мавзун бар ӯ бигузашт. *Авфӣ*

... Ки ҳар як мисрааш сарвест мавзун,
Чу қаддаш як қалам рангин зи мазмун. *Ҳозиқ*

3. хушоҳанг, форам; салис, фасеҳ, равон (оид ба шеър ва ғ.).

Нағмаи ин уд мавзун чун бувад,
Лаҳни ин мутриб ба қонун чун бувад? *Ҷомӣ*

Дилам биҷӯ, ки қадат ҳамчу сарви дилҷӯест,
Сухан бигӯ, ки каломат латифу мавзун аст. *Ҳофиз*

**МАВЗУНӢ** موزونی 1. мавзун будан, санҷида будан; 2. салосат, фасоҳат; шоирӣ.

...Ба муҷарради ҳар шавқе бар дили маънӣ-манзил оғӯш кушуд ва ин қитъа бе тааммул аз олами мавзунӣ ҷилва намуд. *Бедил*

**МАВЗӮОТ** *а.* موضوعات *ҷамъ* 1. ҷ. мавзӯъ; 2. чизҳои сохта ва бофта (суханон, воқеаҳо ва ғ).

Баъзе ҳикоёти таворих аз ҷумлаи мавзӯот бошад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАВЗӮЪ** *а.* موضوع 1. вазъ кардашуда, гузошташуда, ниҳодашуда.

Панҷ хурмо бар ҳар гирдаи нон мавзӯъ буд. «*Равзат-ус-сафо*»

Осаф бар курсие, ки пеши тахт мавзӯъ буд, қарор гирифт. «*Равзат-ус-сафо*»

2. матлабе, ки дар бораи он баҳс карда мешавад; 3. субъект, мубтадо; *муқобили* **маҳмул** 3.

Ва он пора аз вай, ки ҳукм бар ӯст, чунон ки андар ин мисол «мардум» бувад, мавзӯъ хонанд. *Ибни Сино*

**МАВИЗ** مویز ангури хушконидашуда, забиб.

Ғураи ту санг баста аз сақом,
Ғӯраҳо акнун мавизанду ту хом. *Румӣ*

Ҳар рӯз як гирда нон ва косаи адас ба зайт пухта диҳанд ва мавиз низ диҳанд. *Носири Хисрав*

**МАВКИБ** *а.* موکب 1. гурӯҳи савора ва ё пиёдаи хоссаи подшоҳ.

Зи гарди мавкибашон чашми рӯзи равшан кӯр,
Зи бонги маркабашон гӯши чархи гардон кар. *Унсурӣ*

2. гала, рама.

Гаҳе бо оҳувон хилват гузидӣ,
Гаҳе дар мавкиби гӯрон давидӣ. *Низомӣ*

**МАВКИБРАВ** موکب‌رو он кӣ дар мавкиби подшоҳ меравад.

Вушоқони мавкибрави зудхез,
Ба дидор тоза, ба рафтор тез... *Низомӣ*

**МАВКУЛ** *а.* موکول 1. вогузор карда шуда, ҳаволашуда; 2. вобаста кардашуда.

... Ва агарчи ақли назарӣ бошад бар ваҷҳи аслаҳ ба ҳасаби вақт ва камият ва кайфият мавкул ба ин қувват аст. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МАВЛАВӢ** *а.* مولوی 1. мансуб ба мавло; 2. лақаби уламо ва донишмандони бузург.

Соқӣ магар вазифаи Ҳофиз зиёда дод,
Қ-ошуфта гашт турраи дастори мавлавӣ. *Ҳофиз*

3. лақаби шоир ва файласуфи машҳур Ҷалолиддини Румӣ.

**МАВЛИД** *а.* مولد 1. ҷои таваллуд, зодгоҳ.

Аз маншаъ ва мавлиди худ ғурбат ихтиёр кардам. *Авфӣ*

Мавлиди ман ба шаҳре будааст аз диёри Ҳинд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Мутарҷим пеш омада маро назди ӯ бурд ва аз аҳволу мавлидам пурсид. *Аҳмади Дониш*

2. замони таваллуд, ҳангоми зоиш.

То расид он шаб, ки мавлид буд он,
Рои ин диданд он фиръавниён. *Румӣ*

**МАВЛО** *а.* مولی\|\|مولا 1. соҳиб, молик, сарвар.

Ғулом... ҳикоят бо мавлои худ бозгуфт. *Авфӣ*

Амри мавло нокарда, ҳеҷ ғуломи сафеҳ таваққӯи раҳмат накунад. *Аҳмади Дониш*

2. ғулом, чокар, навкар; ғуломи озод карда шуда.

Мо, ки мавлои боргоҳи туем,
Сарвар аз сояи кулоҳи туем... *Низомӣ*

3. хеши наздик, ақрабо.

**МАВЛОНО** *а.* مولانا соҳиб, хоҷа, устод (дар мавқеи эҳтиром нисбат ба уламои бузург).

Мавлоно Ғазанфар фармуданд, ки чӣ бошад, ки аз барои дафъи ин дағдаға боз имтиҳон ба миён ояд... *Восифӣ*

**МАВЛОӢ** مولائی 1. соҳибӣ, сарварӣ, хӯҷаинӣ.

Зӣ мавлоию чокарӣ нагзарам,
Сикандар худованду ман чокарам. *Низомӣ*

Шукр бахшид ба ман бандагии хоки дарат,
Он ки дидаст муносиб ба ту мавлоиро. *Шоҳин*

2. бандагӣ, ғуломӣ, чокарӣ.

Агар бар ман ба мавлоӣ кунӣ ноз,
Бигӯ, то хат ба м а в л о ӣ диҳам боз. *Низомӣ*

**МАВЛУД** *а.* مولود 1. таваллудьёфта, зоидашуда; (тифли) нав зоидашуда, навзод.

Зи мавлудаш ҷаҳон шуд ваҳдатобод,
Ки бо ҳам ҳусну ишқ аз як шикам зод. *Нозим*

2. таваллуд, зоидашавӣ.

Шаби мавлуд, к-он хуршедгавҳар
Дамид аз машриқи домони модар... *Нозим*

3. таърихи таваллуд, рӯзи таваллуд.

Донистам, ки андар асли мавлуди ту хатое рафтааст. *«Таърихи Табарӣ»*

**МАВОД(Д)** *а.* مواد *ҷ.* **модда||моддат.**

Маводди ин фитнаҳо мунқатеъ гардонидам. (3) *Авфӣ*

Маводди хилоф ва низоъ дар ҷамеи муомалот аз миёни ҷумҳури халоиқ мунҳасим ва муртафеъ гардад. (3) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАВОЗЕЪ** *а.* مواضع *ҷ.* **мавзеъ.**

Мавзеи Чиҳилдухтарон, ки яке аз мавозеи яйлоқии подшоҳи мағфур ва марҳум султон Ҳусайни Бойқаро буд... *Восифӣ*

**МАВОИД** I *а.* موائد *ҷ.* **моида.**

Мо низ мутаваҷҷеҳи ин диёр шудаем, то аз мавоиди алтофи ӯ... баҳраманд шавем. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВОИД** II *а.* مواعید *ҷ.* **миод||меод.**

Ба ҳусни саъй ва мавоиди бисёр ба ҷониби Кишвархон роғиб ва моил гардонид. (3) *«Таърихи Фаришта»*

**МАВОИД** III *а.* مواعد *ҷ.* **мавъид||мавъидат.**

**МАВОИЗ** *а.* مواعظ *ҷ.* **мавъиза||мавъизат.**

Ҳазрати Убайдуллохон ба тавобеъ ва ҳашам ва хадам аз мавоиз ва насоеҳи он мири мӯҳтарам он миқдор гирьяи риққат намуданд, ки абри баҳорӣ агар онро бидидӣ, аз гирья беобрӯӣ кашидӣ. *Восифӣ*

Хутаб ва мавоизи бисёр аз он ҳазрат нақл кардаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВОЛИД** I *а.* موالد *ҷ.* **мавлид.**

**МАВОЛИД** II *а.* موالید *ҷ.* **мавлуд** 1; **маволиди салоса** (*ё* **сегона**) ҷамодот, наботот ва ҳайвонот.

...Ва аз сухунати он хок ва аз таркиб ва тахлити он маволиди салоса бошад. *Аҳмади Дониш*

**МАВОЛӢ** *а.* موالی *ҷ.* **мавлю.**

Ҷамъе аз маволӣ ва аҳолӣ ва таломиз ва ғайруҳум ба дари хонаи Ҳофизи Тӯтӣ хуҷум аз издиҳом намуданд. (2) *Восифӣ*

Деҳқон гуфт: Ту маро мешиносӣ? Гуфт: Не. Гуфт: Ман аз маволии оли Зубайрам. (3) *Аҳмади Дониш*

**МАВОНЕЪ** *а.* موانع *ҷ.* **монеъ.**

Гирифтори қайди мавонеъ шуда,
Ба хурдӣ зи ҳар илм қонеъ шуда. (2) *Шоҳин*

**МАВОРИС** *а.* مواریث *ҷ.* **мирос||мерос.**

**МАВОСИҚ** *а.* مواثیق *ҷ.* **мисоқ.**

Мабонии ухуди мавосиқ истеҳком пазируфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВОТ** *а.* موات чизи беҷон, мурда.

...Қ-эй фаришта(и) суру эй баҳри ҳаёт,
Ки зи дамҳои ту ҷон ёбад мавот... *Румӣ*

**МАВОШӢ** *а.* مواشی *ҷ.* **мошия||мошият.**

Мавошии номаъдуд аз атрофи саҳро мутаваҷҷеҳи он мавқеъ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шубоне дидам бар лаби об нишаста ва мавошӣ бар атрофи ӯ мечариданд. *Аҳмади Дониш*

**МАВОҚЕЪ** *а.* مواقع *ҷ.* **мавқеъ.**

Замоне дароз аст, ки шавқи сӯҳбати ту дорам, лекин ба воситаи мавоқеи рӯзгор маҳрум будам. (2) *«Нигори дониш»*

Дар баъзе мавоқеъ одамоне, ки ҳеҷ мактаб надида буданд, ба мансаби қазо ва раёсат расиданд. (3) *Аҳмади Дониш*

**МАВОҲИБ** *а.* مواهب *ҷ.* **мавҳиба||мавҳибат** 1.

Шаҳоб аст гоҳи дағову ситеза,
Саҳоб аст гоҳи сахову мавоҳиб. *Манучеҳрӣ*

Дар вақти мурочаат фармуд, то муҳосибон атоё ва мавоҳиби ӯ ҳисоб кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВОҶИБ** *а.* مواجب *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **муҷиб** I||**мӯҷиб; 2.** маош, музди кори моҳона ё солона.

Пайғом дод, ки... аз гузашта гузаштем ва ҷаримаи туро нобуда ангоштем, бинои отифат ва иноят устувор аст ва мавоҷиб ва маносиб барқарор. *«Равзат-ус-сафо»*

Инҳо аз ин пул, ки бад-ин наҳҷ ҷамъ мешавад, мавоҷиб мехӯранд. *Аҳмади Дониш*

3. воҷибот, чизҳои зарурӣ.

Ба зуҳури он неъмат мавоҷиби шукр ба тақдим расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Вуқуф ба истилоҳи ҳар тоифаро аз мавоҷиб медонанд. *Аҳмади Дониш*

**МАВРИД** *а.* مورد **1.** ҷои воридшавӣ; замони даромадан ба ҷое; **2.** ҳангом, мавқеъ.

Ин ҳар ду азизаро дар мавридҳои тӯй ва таъзия мунозараҳост. *Савдо*

**МАВРУС** *а.* موروث ба мерос монда, ба меросхӯр расида, ирсӣ (оид ба мол).

Ҷавоне буд моли маврус талаф карда. *Авфӣ*

Шаммае аз ҳоли хеш ва истилои аъдо бар мулки маврус қаламӣ карда, назди амир Нӯҳ ба Бухоро фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВРУСӢ** موروثی мансуб ба маврус.

Сабзаворӣ... пайғом дод, ки ихлос ва эътиқоди ин давлатхоҳ мавруси аст ва мӯҳтоҷ ба байина ва гувоҳ нест. *«Таърихи Фаришта»*

**МАВСИМ** *а.* موسم вақт, замон, муддати муайяни сол, яке аз чор фасли сол, фасл.

Инчунин мавсиме аҷаб бошад,
Ки бибанданд майкада ба шитоб. *Ҳофиз*

Баҳори умр аҷаб мавсимест хурраму хуш,
Вале чӣ суд, ки бе рӯи ёр мегузарад. *Ибни Ямин*

Чун мавсими баҳор шуд, бо лашкари гардуншукӯҳ боз рӯй ба Ҳиндустон ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **мавсими гул** фасли баҳор.

Бигзашт мавсими гул, шуд нолаҳои булбул,
То кай шароби мастӣ, ё айюҳассукоро! *Махфӣ*

**МАВСУЛ** *а.* موصول восилшуда, дарьёфтшуда, расида.

Чун шавад теғ бар кафат мавсул,
Тани душман зи ҷон шавад маҳҷур. *Муиззӣ*

*Мақсуди ӯ аз хоҷа низ ба ҳусул мавсул нашуд.* *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВСУМ** *а.* موسوم **1.** исм додашуда, номидашуда.

Дар аснои аёлати ӯ шахсе мавсум ба Бойтуз хуруҷ кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Китобе бин ба килки сидқ марқум,
Ба номи ошиқу маъшуқ мавсум. *Ҷомӣ*

**2.** таъин кардашуда.

Қасонро, ки дар иморат маҳорати тамом доштанд, бад-он мавсум кард. *Авфӣ*

**3.** нишон кардашуда, бо аломате аз дигарон фарқ кардашуда; ба чизе нисбат додашуда.

Якеро ба хиёнате мавсум карданд, қиссаи ӯро дар маҳкамаи волии вилоят ба арз расониданд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАВСУФ** *а.* موصوف **1.** соҳиби ягон сифат; **2.** васфшуда, таъриф кардашуда; шӯҳратьёфта.

Марде буд ба шуҷоат ва мардонагӣ мавсуф. *Авфӣ*

**МАВСУҚ** *а.* موثوق сазовори эътимод ва боварӣ, эътимоднок.

Агар он ҷамоат мӯътамад ва мавсуқ буданд, бо валинеъмати худ султон Абусаид мухолафат намекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**мавсуқун биҳ(и)** он кӣ сазовори эътимод ва боварӣ мебошад.

**МАВТ** *а.* موت марг, фавт.

Ва дар сабти фавоиди ҳикмат дар кутуб саъи балеғ намояд, то асҳоби он санъат баъд аз мавти ӯ аз он мунтафеъ шаванд. *Аҳмади Дониш*

**МАВТИН||МАВТАН** *а.* موطن ватан, меҳан, зодгоҳ ва боишигоҳ, маҳалли сукунат.

Ин на ҷоест, к-аз ҷунон мавтан
Кӯшиши одамӣ кашад доман. *Бедил*

**МАВТО** *а.* موتی *ҷ.* **майит.**

Эҳьёи мавто далеле қотеъ ва ҳуҷҷате сотеъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВФУР** *а.* موفور фаровон кардашуда, фаровон; зиёд, анбӯҳ, бисьёр.

Бар тибқи аҳду паймон мустақим будан фавоиди мавфур ва самароти номаҳсур дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва молу зар ба даст наояд, то раияти мавфур ҷамъ набошанд. *Аҳмади Дониш*

**МАВФУРУЛЭҲТИШОМ** *а.* موفورالاحتشام пурҳашамат, бодабдаба, бо шавкату шукӯҳ.

Офтоби мавфурулэҳтишом аз бим... зард гашта, аз фано ва заволи хеш битарсид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАВФУРУССУРУР** *а.* موفورالسرور бисьёр шоду хуррам, ниҳоят хурсанд, беҳад мамнун.

Ихвони Юсуф мавфуруссурур аз назди падар берун омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВФУТ** *а.* موفوت **1.** фавткарда, фавтьёфта, фавтшуда; **2.** даргузашта, аз даст рафта.

**МАВФУТА** *а.* موفوته *муаннаси* **мавфут.**

Бигузор фароизи махсусаи мавфутаро тадорук кунӣ. (2) *Аҳмади Дониш*

**МАВЪИД||МАВЪИДАТ** *а.* موعد||موعدت **1.** ваъдагоҳ, ҷои ваъда, меодгоҳ.

Шаби тор асту раҳи водии Айман дар пеш,
Оташи Тур куҷо, мавъиди дидор куҷост?! *Ҳофиз*

**2.** замони ваъда; ҳангоми аҳду паймон.

Фармуд, ки мавъиди азоби эшон субҳ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВЪИЗА||МАВЪИЗАТ** *а.* موعظه||موعظت насиҳат, панд, андарз ва тавсия ба коре (бештар дар роҳи динӣ).

Овози мавъизати Сулаймон ба гӯши пири деҳқон расид. *«Хористон»*

**МАВЪУД** *а.* موعود (чизи) ваъда додашуда, (чизи) ваъда кардашуда; пешакӣ таъин кардашуда ба таври ҳатмӣ.

... Ки ин биҳишт кунун ҳозир асту он ғоиб,
Ки ин шароб кунун ҳосил асту он мавъуд. *Муиззӣ*

Бурун рафтанду биншастанд хушнуд,
Чу шаб дар интизори субҳи мавъуд. *Низом*

Ваъда мекард, ки дигар наравам роҳи фироқ,
То чӣ кардам, ки на бар мӯҷиби мавъуд бирафт. *Ҷомӣ*

◇ **моҳи мавъуд** моҳе, ки дар он зани ҳомила бояд зояд.

Чу пур шуд моҳи мавъудаш, пас он гоҳ
Баромад духтаре аз парда чун моҳ. *Ҳозиқ*

**МАВҚЕЪ** *а.* موقع **1.** ҷои воқеъ шудани чизе; ҷой, маҳалл.

Ҳар корро дар мавқеъаш сарф кунад. *Аҳмади Дониш*

**ба (ё дар) мавқеъ будан** дар ҷои сазовор (муносиб) будан; сазовор (муносиб) будан.

Сатлаке чанд шароқӣ, чи ба мавқеъ бошад,
Ки бичинем дар ин хон зи ямину зи ясор. *Абуисҳоқи Атъима*

Баъд аз марг агар ӯро муаббад дар ҷаҳим кунанд дар мавқеъ ва маҳал бувад. *Аҳмади Дониш*

**2.** иттифоқ, ҳодиса, воқеа; **3.** вақт, замон.

**МАВҚИФ** *а.* موقف ҷои таваққуф, истгоҳ; мақом, боишигоҳ.

Он масъалаҳоро, ки бо худ қарор дода будам, дар коғазе навишта ба мавқифи имом шитофтам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАВҚУФ** *а.* موقوف **1.** таваққуфьёфта, пасгузошта, ба вақти дигар монондашуда.

Гар иҷобат кард онро, пас накӯст,
В-ар кунад мавқуф, он ҳам меҳри ӯст. *Румӣ*

**2.** нигоҳ дошташуда (дар зиндон), маҳбус.

То ғоят бад-он сабаб дар зиндон мавқуф аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Гуфт: Дар ин боб нишони ҳумоюн бояд намуд ва илло мавқуф бояд буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** вобасташуда, марбут.

Зоҳид ар роҳ ба риндӣ набарад, маъзур аст,
Ишқ корест, ки мавқуфи ҳидоят бошад. *Ҳофиз*

Дар маҷлисе, ки иззат мавқуфи худфурӯшист,
Дигар касе чӣ бошад, гар Мирзо набошад. *Бедил*

**мавқуф бар** *чизе* вобаста, марбут ва алоқадор ба чизе.

... Фармуд, ки истидомати давлат мавқуф бар мақодири абид ва хадам аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ҳама мабнӣ бар ғараз ва мавқуф бар фоида аст. *Аҳмади Дониш*

4. мунтазир, нигарон.

Боз кардам з-он ки қисса шуд дароз,
Вақт тангу қавм мавқуфи намоз. *Румӣ*

Аз даъвии сабот ба як ҷуръа сулҳ кун,
Эй маҳзари навишта, ту мавқуфи хотамӣ. *Шоҳин*

5. *таър.* (мулки) вақф кардашуда ба ягон масҷид, мадраса ва ғ.; ◇ **мавқуфи хотам будан** ба мӯҳру имзо мунтазир будани фармон ё ҳуҷҷате.

**МАВҚУФОТ** *а.* موقوفات ҷ. мавқуф 5.

Чун ҳаққи таоло ин мулкро ба ман арзонӣ дошт, он мавқуфот ва мусаббалот тамомат ба масорифи хеш расонанд ва қатъан дар ваҷҳи лашкар ва девон сарф накунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАВҲИБА||МАВҲИБАТ** *а.* موهبه||موهبت 1. ато, бахшиш, эҳсон.

Мавҳибатро бар кафи дасташ ниҳанд
В-аз кафаш онро ба марҳумон диҳанд. *Румӣ*

Илтимос менамудам, ки ба арзи он баҳри мавҳибату эҳсон мазмуни ин мақолро расонад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. чизи вазъ кардашуда (ниҳодашуда) дар хулқу ниҳоди инсонӣ.

Май хӯр, ки ошиқӣ на ба касб асту ихтиёр,
Ин мавҳибат расид зи мероси фитратам. *Ҳофиз*

Бал ҳар тоифа ба қадри истеъдоде, ки аз мавҳибат дар бадви фитрат ёфтаанд, ба камоли хеш расиданд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАВҲУМ** *а.* موهوم тасаввуркардашуда, вобаста ба гумон ва хаёл; тасаввурӣ, хаёлӣ, тасаввуре, ки дар натиҷаи ваҳму гумон пайдо шудааст.

Ӯ ҳамин аст, лек номаълум,
Ваҳшат орад тасаввури мавҳум. *Бедил*

Ту фаҳми маънии ӯ кун, ки назди ғайри ту набвад
Аён ҳақиқати мавҳуми бенишонии Савдо. *Савдо*

...Ва ба умеди мавҳум худро мағмум натавонад дошт. *Аҳмади Дониш*

**МАВҶ** *а.* موج ҷунбиши сатҳи об аз ҳаракати бод ва туғён; ҷунбиш, ларзиш ва эҳтизози об ва дигар ҷисмҳои моеъ.

Шаби торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил,
Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо? *Ҳофиз*

Мардуми наззорагиро ашкам аз ҳар сӯ рабуд,
Ҳар чӣ медидам ба соҳил, мавҷи дарьё бурду рафт. *Камоли Хуҷандӣ*

**мавҷ задан** *ба ларзиш даромадан, мас. об.*

Ва аммо шунидан мар-овозро бувад, овоз аз мавҷ задани ҳаво бувад. *Ибни Сино*

◇ **мавҷи Сикандар** *киноя аз* лашкари Искандари Македонӣ.

Чу Дорои дарьёдил огоҳ гашт,
Ки мавҷи Сикандар зи дарьё гузашт... *Низомӣ*

**МАВҶА||МАВҶАТ** *а.* موجه||موجت мавҷ, як мавҷ.

Гирифт мавҷаи ашкам чу абр домани баҳр,
Ҳанӯз, эй бути ман, ҳамчу ғунча хандонӣ! *Шоҳин*

**МАВҶБОР** موجبار мавҷзананда.

Дар он дам, ки дарьё шавад мавҷбор,
Ба гуфти муаллим нагирад қарор. *Шодӣ*

**МАВҶУД** *а.* موجود 1. вуҷуддошта, ҳар чизе ки вуҷуд дорад.

Дар шаҳре, ки панҷ чиз мавҷуд набувад, марди оқил дар он ихтиёри таваттун накунад. *Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* махлуқ, офаридашуда; *муқобили* **маъдум.**

Май маёвар, з-он биёвар, ки май аз вай ҷӯш кард,
Он ки ҷӯшаш дар вуҷуд оварда ҳар мавҷудро. *Шамси Табрезӣ*

3. *маҷ.* тайёр, омода, муҳайё.

Бувад ки маҷлиси Ҳофиз ба юмни тарбияташ,
Ҳар он чӣ металабад, ҷумла бошадаш мавҷуд. *Ҳофиз*

**МАВҶХЕЗ** موجخیز 1. мавҷзанӣ, ҷӯшу хурӯш, ба туғён омадани об; 2. ҷои пайдошавии мавҷ, дарьё, баҳр.

Дар мавҷхези луҷҷаи ғам ғарқа гашта буд,
Лутфи туаш ба соҳили амну амон фиганд. *Убайди Зоконӣ*

Хатте, ки гирди худ зи харобӣ кашидаем,
Дар мавҷхези ҳодиса доруламони мост. *Соиб*

**МАГАР** مگر 1. *пешоянд* ҷуз, ғайр аз, илло.

Гуфтаанд, ки ҳеҷ шаҳре набуд, ки ҷумла(и) он шаҳр вайрон шуд ва холӣ бимонд ва боз ба дасти ҳамон шаҳриён зуд ободон гашт, магар Байканд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба шаб чашми ошиқ набинад ба хоб,
Магар чашми маъшуқи шабгунниқоб. *Хоҷу*

2. шояд ки..., мумкин аст ки...

Ту шоҳию бо шоҳи Эрон бигӯй,
Магар нарм гардад сари ҷангҷӯй. *Фирдавсӣ*

То магар дилшудагонро ба канорояд боз,
Даҳани булбула ҳар дам лаби соғар гирад. *Бадри Чочӣ*

3. *ҳиссачаи саволӣ* оё.

Магар ки лола бидонист бевафоии даҳр,
Ки то бизоду бишуд, ҷоми май зи каф наниҳод. *Ҳофиз*

Бо ту сӯзи дили ушшоқ магар дарнагирифт,
З-он ки ҳеҷат ба ҷигарсӯхтагон парво нест. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАГАС** مگس ҳашароти маъруфи болдори хурди зарарнок; пашша.

Агар бар вуҷудам нишастӣ магас,
Парешон шудӣ хотири чанд кас. *Саъдӣ*

◇ **магас дар таги пероҳан** *киноя аз* ҳолати ташвишу изтироб, нотинҷӣ; **магасро дар ҳаво раг задан** гирифтори сахтӣ будан, дар тангдастӣ ва қашшоқӣ будан.

Чӣ ато, мо бар гадоӣ метанем,
Мар-магасро дар ҳаво раг мезанем. *Румӣ*

**МАГАСАФШОН** مگس‌افشان**: магасафшон кардан** поймоли магасҳо кардан ва бе қадру қимат намудан.

Чун суханат шаҳд шуд, арзон макун,
Шаҳди суханро магасафшон макун! *Низомӣ*

**МАГАСВОР** مگس‌وار магасмонанд, ҳамчун магас.

Магасвораш аз пеши шаккар ба ҷавр
Бирондандиву боз гаштӣ ба фавр. *Саъдӣ*
Чу Анқо гӯшаи узлат нигаҳ дор,
Марав бар суфраи мардум магасвор. *Убайди Зоконӣ*

**МАГАСРОН** مگسران афзоре, ки барои рондани магас аз пари товус ё аз мӯи думи асп ё буз месохтанд.

Гаҳе чашми шерон намакдони ӯ,
Гаҳе боли гӯрон магасрони ӯ. *Хоҷу*
То ба шаҳди дили мо меҳри бутон наншинад
Омадурафти нафасҳост магасроне чанд. *Ваҳид*

**МАД(Д)** *а.* مد **1.** дарозӣ, дароз кашидан(-и чизе).

Мадди қудрат кунун расой кард.
Ки нафас *пар заду* садое кард. *Бедил*

**2.** ба худ ҷалбкунанда, ба тарафи худ кашанда.

Мадди эҳсон аст абрӯи хами пайвасти ӯ,
Тӯҳфа бошад пеши шамшери вай акнун ҷони мо. *Туғрал*

**мадди назар** (*ё* **нигоҳ**) назаргоҳ, он ҷӣ ки чашм ба он дӯхта мешавад, он чи дар пеши назар аст.

Хуш он маҷлис, ки шӯхе сархуш аз май ҷилвагар бошад,
Намояд кокул аз пешониву мадди назар бошад. *Мушфиқӣ*
Қасеро гар бар ин кӯҳсор роҳ аст,
Чу ҳиммат ҷодааш мадди нигоҳ аст. *Бедил*

**3.** болоравии оби баҳр; *муқобили* **ҷазр** III.

Гар биравад рӯди Нил бар дари қадраш,
Аз ҳунараш ҷазр гирад, аз карамаш мад. *Манучеҳрӣ*

**4.** аломати кашиш (~) дар алифбои арабӣ ки ба болои алифи маддор «О» гузошта мешавад.

Карда зи рӯи сурати маънаш ломалиф
Бар фарқи ҳар алиф, ки чу мад афсар омада. *Восифӣ*

**МАДАД** *а.* مدد **1.** ёрӣ, кӯмак.

Як гули мақсуд дар ин бӯстон
Чида нашуд бе мадади дӯстон. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** ёридиҳанда.

Мадади ноҳифозу хас буд ӯ,
Ғалати музину асас буд ӯ. *Саной*

**МАДАДКУН** مددکن мададгор, ёвар, ёрирасон.

То ҷавонӣ мададкуни ман буд,
Ҷӯи умрам пур оби равшан буд. *Саноӣ*

**МАДАНГ** مدنگ калиди чӯбин, ки бо он лӯкидон кушода мешавад; қуфли чӯбин.

Найзаи шоҳ ба ҳар ҷо ки расад, бикшояд,
Сари он найза магар бо дари фатҳ аст маданг. *Салмони Соваҷӣ*
На галларо ба биёбон бувад ниёзи шубон
На хонаро ба мавозеъ бувад ниёзи маданг. *Шамси Фахрӣ*

**МАДАНӢ** *а.* مدنی **1.** мансуб ба мадина; **2.** шаҳрӣ, бошандаи шаҳр; **3.** *маҷ. ботарбия, бомаданият;* **маданӣ сохтан** шаҳрнишин гардонидан.

Нодонро ба соҳати бонузҳати маърифат ва дониш далолат карда, ваҳширо маданӣ ва ром сохта. *«Оини нигориш»*

**МАДАР** *а.* مدر **1.** кулӯх, гил.

Бар сари девор ҳар, к-ӯ ташнатар,
Зудтар бармеканад хишту мадар. *Румӣ*

**2.** хок; замин.

То ки зи даври сипеҳр ҳаст мадору мадар,
То ки ба гирди мадар ҳаст фалакро мадор. *Хоқонӣ*

**МАДД** *а.* مد *ниг.* **мад(д).**

**МАДДОҲ** *а.* مداح мадҳкунанда, мадҳу санокунанда, таърифу ситоишкунанда.

Аз ҳеҷ кас наям силаандеши бешу кам,
Маддоҳи фитратам, на Заҳирам, на Анварӣ. *Бедил*

**МАДДОҲӢ** *а.* مداحی мадҳгӯӣ, санохонӣ, таърифу ситоиш кардан.

Мадҳи ӯ хоҳам, ки гӯям солҳо,
Ёбам аз маддоҳияш иқболҳо. *Ҷомӣ*
Муллои бечора солҳо ба маддоҳии ҳалвой ва ҳалво гузаронид. *Савдо*

**МАДЕҲ||МАДЕҲА** *а.* مدیح||مدیحه мадҳ, таъриф, ситоиш; шеъри ситоишӣ; қасидаи мадҳия.

Мадеҳаш гавҳар асту табъи маддоҳон мар-онро кон.
Гиромӣ гавҳар он бошад, ки онро табъ кон бошад. *Фаррухӣ*
... Ки ҷуз мадеҳи туам нест дар ҷаҳон коре,
Ба ҷуз ҷамоли туам нест дар ҷаҳон мақсуд. *Бадри Чочӣ*

**МАДИД** *а.* مدید дароз кашидашуда, давомдор, дароз.

Ва муддати мадид чеҳраи ин мақсуд дар пардаи таваққуф мастур монда буд. *Восифӣ*
Умри халқ аз мадди килки ӯ ҳамеёбад мадад,
Ҳар кӣ бинад мадди килкаш, умри ӯ гардад мадид. *Муиззӣ*

**МАДИДА** *а.* مدیده *муаннаси* **мадид.**

**МАДИНА** *а.* مدینه **1.** шаҳр.

Фонӣ, чу аҳли дил сафар андар ватан хуш аст,
Тарсам, ки гул кунад ғазалам дар мадинаҳо. *Фонӣ*
Аз мадина берун омад, ногоҳ ба мазраа расид, дид, ки марди деҳқон тухм бар замин меафшонад. *Аҳмади Дониш*

**2.** номи шаҳре дар Ҳиҷоз (Арабистони Саудӣ), ки қабри Муҳаммади пайғамбар дар он ҷост.

**МАДЛУЛ** *а.* مدلول далолатшуда; маънӣ, мазмун.

Далел он аст, ки восита шавад, то мустадилро ба мадлул расонад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАДОЕҲ** *а.* مدایح *ҷ.* **мадеҳ||мадеҳа.**

Итоби хирадманд андар мадоеҳ
Батар бошад аз захми неши ақориб. *Манучеҳрӣ*
Теғи забони Восифии мухлиси туро
Аз ҷавҳари мадоеҳи ту зевар омада. *Восифӣ*

**МАДОИН** *а.* مدائن *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мадина** 1.

Мадоину амсори бисёр иморат ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** номи дигари шаҳри Ктесифон (Тайсафун) — пойтахти қадими Эрон, ки ҳанӯз харобаҳои он боқист.

Ҳон, эй дили ибратбин, аз дида назар кун, ҳон!
Айвони Мадоинро оинаи ибрат дон! *Хоқонӣ*

Чун ба ҳаволии Мадоин расидам, дуздон сари роҳ гирифтанд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАДОР** *а.* مدار **1.** маркази гардиш, маркази даврзанӣ, нуқтае ё хате, ки дар атрофи он гардиш ба амал меояд; мехвар.

Андеша аз муҳити фано нест ҳар киро
Бар нуқтаи даҳони ту бошад мадори умр. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* асос, буньёд, мояи чизе.

Захираи куллӣ, ки мадори маош тавонад буд, махзун аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мадори тиҷорати аҳли Ҳинд бар ин баҳр аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Мадори ин хавф ва ҳароси эшон бар тӯли амал ва ғафлат аз ҳақиқат аст. *Аҳмади Дониш*

**3.** гардиш, даврон.

Бо вуҷуди он ки мекарданд доим хидматаш,
Таъна мезад бар мадори чарху даврони дуҳур. *Фузулӣ*

**4.** *маҷ.* осиё, харос.

Он ҷо мадорҳо бисьёр аст, ки бо сутуру гов ҳама рӯз орд кунанд. *Носири Хисрав*

**МАДОРИС** *а.* مدارس *ҷ.* **мадраса.**

Аз мадорис, масоҷиду ҳаммом
Кард чандин сарову раста тамом. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**МАДОРИҶ** *а.* مدارج *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мадраҷ;** 2. пояҳо, дараҷаҳо, мартабаҳо, рутбаҳо.

Аз аҳди шабоб то айёми шайб дар хидмат будааст ва мадориҷи хидмат шинохта. *Авфӣ*

**МАДОХИЛ** *а.* مداخل *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мадхал** 1, 3.

Дар тамоми мадохили кӯҳ мардони кор муайян сохтем ва чун лашкари муғул расид, ба дили қавӣ ба мудофаа машғул шавем. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Андар ҷигар маро ҳаст чандин ҳазор сӯрох
Аз касрати махориҷ, аз қиллати мадохил. (3) *Савдо*

**мадохил ва махориҷ** мадхалҳо ва махраҷҳо, даромадгоҳу баромадгоҳ, роҳҳои даромад ва баромад.

Худ суубати мадохил ва махориҷи он вилоят мулоҳаза намуда, дар васати вилоят иқомат намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** занҷира ва кунгурае, ки ба сурати гулҳо аз матоъҳои мӯинаи нафис бурида, бар тиркаш ва домани зин медӯзанд.

Мадохил зи ҳар ҷонибаш ҳамчу наҳр
Шуда обрӯбахши сарроҷи даҳр. *Туғро*

**МАДРАК** *а.* مدرک макони идрок, маҳалли дарккунӣ, ҷои дарьёфтан; маъхаз, санад, далел.

**МАДРАСА** *а.* مدرسه ҷои дарсхонӣ, дарсгоҳ, мактаби олии рӯҳонӣ дар шарқи мусулмонӣ.

...Он масҷидро вайрон кард ва чӯбҳоро ба шаҳри Бухоро овард ва мадраса бино кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Фақеҳи мадраса дӣ маст буду фатво дод,
Ки май ҳаром, вале беҳ зи моли авқоф аст. *Ҳофиз*

**МАДРАҶ** *а.* مدرج роҳ, тариқа.

**МАДРУС** *а.* مدروس кӯҳна, фарсуда.

Номи ту мадрус кард овозаи Исфандиёр;
Зикри ту мансух кард афсонаи Афросиёб. *Муиззӣ*

**МАДФАН** *а.* مدفن ҷои дафн, ҷои гӯронидан; гӯр, қабр.

Подшоҳи муғулро аз уруғи Чингизхон расму одати эшон то акнун чунон буда, ки мадфани эшон дар мавзее бошад номаълум, аз ободонӣ ва иморат дур. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Мурдам ба доғи лоларухон, гирьяҳои абр
Хоҳам, ки лолазор кунад мадфани маро. *Фузулӣ*

**МАДФУН** *а.* مدفون **1.** дафнкардашуда, гӯронидашуда.

Баъд аз маросими такфин ва таҷҳиз дар он мазор мадфун гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** зери хок пинҳон кардашуда.

Чаҳор санг дар ин мавзеъ мадфун сохтаам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАДФӮЪ** *а.* مدفوع **1.** дафъ кардашуда, рондашуда.

Ба ҳусни кифояти вазири нахустин душман мадфӯъ ва хизона ободон ... гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** рад кардашуда.

Пӯшида намонад, ки эътирози Табарӣ мадфӯъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** он чӣ аз шиками инсон ва ҳайвон бо роҳи рӯда дафъ мешавад; саргин, ғоит.

**МАДХАЛ** *а.* مدخل **1.** ҷои даромад, даромадгоҳ.

Табибони шафақ мадхал кушуданд,
Фалакро сурхӣ аз акҳал кушуданд. *Низомӣ*

**2.** дахл, мудохила (дар корҳо); **мадхал додан** имконияти даромадан додан; ҳуқуқи мудохила додан ба корҳо, роҳ додан.

Низомулмулк бар давлат истило ёфт, чунон ки ҳеҷ як аз умарои туркро дар умури мулк мадхал намедод. *«Равзат-ус-сафо»*

Мазан дам, лаб аз ҳарф бар ҳам бинеҳ!
Ҳаворо бар ин шӯъла мадхал мадеҳ! *Шоҳин*

**мадхал кардан** (*ё* **сохтан**) дахл кардан, мудохила намудан.

Коре, ки то ба охир онро натавонӣ бурд, дар он мадхал масоз. *Авфӣ*

[Ҷамшед] фармуд, ки ҳеҷ кас дар муҳимми дигаре мадхал накунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** даромад, он чӣ ки ҳосил ва дохил мешавад.

Молро мадхал саъб бувад ва махраҷ саҳл. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАДХАН||МАДХАНА** *а.* مدخن||مدخنه **1.** манқал, миҷмар, бухурдон.

Соқиёни ту фиканда бода андар бодия,
Ходимони ту фиканда анбар андар мадхана. *Манучеҳрӣ*

**2.** дудкаш, мӯрии дудкаш.

**МАДЬЮН** *а.* مديون қарздоршуда, қарздор.

Ба фалон вилоят, ки раиси он мадьюни мост, бирасӣ, қасре бар лаби дарьё дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАДҚУҚ** *а.* مدقوق **1.** ба воситаи кӯфтан нарм ва маҳин кардашуда; ба воситаи кӯфтан гард кардашуда; кӯф-

ташуда; **2.** гирифтори касалии сил, табу ларз, диққи нафас ва монанди инҳо.

Аз моли дунтабъ, ки дар мондагӣ равост,
Мадқуқро давои пасин шири хар бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МАДҲ** *а.* مدح ситоиш, таъриф, тавсиф.

Абўабдулло ўро бисьёр мадҳҳо гуфт ва дили вай қавӣ гардонид. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷаъфар он ҳазратро мадҳе гуфт, ки аҳли он буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**мадҳу зам(м)(***ё* **қадҳ)** ситоиш ва накўҳиш, таъриф ва мазаммат.

Мадҳу заммат гар тафовут мекунад,
Бутгаре бошӣ, ки ў бут мекунад. *Аттор*

Туршу ширин аст мадҳу қадҳи ман, то аҳли байт
Аз инаб май пухта бисозанду зи ҳисрим тўтиё.
*Хоқонӣ*

**МАДҲГАР** مدحگر мадҳу саногўй, маддоҳ.

Аз ман ин нукта фаромўш макун:
Мидҳати мадҳгарон гўш макун. *Ҷомӣ*

**МАДҲУН** *а.* مدهون **1.** пўсти ошдодашуда; чарми рангкардашуда.

Чу сесад шутур ҷомаи чиниён,
Зи махруту мадҳуну аз парниён... *Фирдавсӣ*

**2.** молидашуда, бо равған ва ё ранг молидашуда.

Ва ҳамаи бомҳои ин масҷид ба харпушта пўшида, ҳама наҷфату нақорату манқушу мадҳун карда.
*Носири Хисрав*

**МАДҲУШ** *а.* مدهوش **1.** беҳол, парешон, бехуд.

Шабе бар навои писар гўш кард,
Симоаш парешону мадҳуш кард. *Саъдӣ*

Бидида халқро мадҳушу сармаст,
Инони ихтиёраш рафта аз даст. *Бадрии Кашмирӣ*

**2.** саргашта, моту мабҳут, мутаҳайир.

Боз дар базми ғамат наъраи нўшонўш аст,
Ақл ҳайрону хирад волаву ҷон мадҳуш аст. *Ҷомӣ*

**МАДҲУШӢ** مدهوشی беҳолӣ, парешонӣ, бехудӣ.

Агар тире ба чашмаш дарнишастӣ,
Зи мадҳушӣ мижа дар ҳам набастӣ. *Низомӣ*

Хисрав, агар фусуни парӣ нест дар барат,
Чашм аз парӣ бидўз, ки мадҳушӣ оварад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МАДҲХОН** مدحخوان ситоишкунанда, саногўй.

Бо ҳар кӣ карам кунӣ, аз они ту шавад,
Андар ҳама вақт мадҳхони ту шавад.
*«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**МАЁМИН** I *а.* ميامن *ҷ.* **майманат.**

Боз гуфт: Қуввати чанголи ман ҳусули маёмини давлатро хубтарин сабабест. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба маёмини маъдалаташ сокинони маъмураи офоқ дар риёзи... рафоҳият хиромон шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАЁМИН** II *а.* ميامن *ҷ.* **маймун** I.

**МАЖ** مژ: **кажу маж** каҷу килеб.

Ланг рав, чунки дар ин кўй ҳама лангонанд,
Лата бар соқ бипечу кажу маж кун поро.
*Шамси Табрезӣ*

**МАЗАЛЛАТ** *а.* مذلت хорӣ, залилӣ, хорию зорӣ.

Чаро кор накунӣ, то аз мазаллати хидмат раҳоӣ ёбӣ?! *Саъдӣ*

Рехт бар хоки мазаллат баски оби рўи мо,
Обрўе худ наёяд ранги мо бар рўи мо. *Махфӣ*

**МАЗАММАТ** *а.* مذمت накўҳиш, сарзаниш.

Ҳар ду дар ҳалокат мусоҳим бошанд ва бино ба истеҳқоқи маломат ва мазаммат мунфарид.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАЗАНГ** مزنگ як қабилаи ҷўгӣ, лўлӣ.

Ҷўгизанони шаҳру мазангони бодия
Доранд бар фатонату идрокат офарин. *Савдо*

**МАЗАННА**||**МАЗИННА** *а.* مظنه **1.** гумон, пиндор, хаёл, тасаввур.

Ё Абоисҳоқ, мазаннаи аксари халқ ба ту ин аст, ки хуруҷи ту барои ағрози дуньявӣ буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ҳофизро ба ҷаноби мавлавӣ мазаннаи ташайўъ шуда, эшонро ба хона бурда маҳбус гардониданд.
*Восифӣ*

**мазанна шудан** *бар касе* бадгумон шудан.

Подшоҳ... баъд аз ин бар умарои худ мазанна шуда ва баъзеро, ки мухлис ва давлатхоҳ медонист, ба посбонӣ ишорат намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** ҷои гумонбарӣ, ҷое, ки ба будани чизе гумон меравад.

Тарки ҷон гуфта ва матмаҳи назараш ҷои хатарнок ва мазаннаи ҳалок. *Саъдӣ*

**МАЗАРРАТ** *а.* مضرت зарар, зиён, осеб.

...Илло он шахс, ки бадтарини халоиқ бувад ва воҷибу лозим, ки ўро бикушанд, чи вуҷуди эшон айни мазаррати оламиён бувад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чу шуд заҳр одат, мазаррат набахшад,
Ба марг ошно кун ба тадриҷ ҷонро. *Соиб*

**МАЗБАЛА** *а.* مزبله **1.** ҷои рехтани хокрўба ва ифлосиҳо.

Мақбараи шайх Ҳасан ва шайх Халифаро хароб карданд ва мазбалаи аҳли бозор намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ҳоҷатхона, халоҷо, мустароҳ.

**МАЗБАҲ** *а.* مذبح ҷои забҳ, ҷои куштани қурбониҳо; кушишгоҳ, кушишхона.

Чаҳор ҳазор гов ва сад ҳазор гўсфанду шутур ва ғайри золика ба мазбаҳе азиму васеъ ва ариз бурда қурбонӣ намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗБУР** *а.* مزبور мазкур, номбаршуда; навишта шуда (дар боло).

...Ва дар соат мутааллиқон ва асбоб ва таҷаммулоти худро ба қалъаи мазкури мазбур кашиданд.
*«Фатҳнома»*

**МАЗБУТ** *а.* مضبوط **1.** баста, маҳкам.

Ба доруламорат рафт ва фармон дод, то дари қаср мазбут сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** устувор, мустаҳкам.

Зулайхо боз дар мазбуттар баст,
Дари шарму хаё бар рўй барбаст. *Ҳозиқ*

3. банду бастшуда; нигоҳ доштапуда, ҳабсшуда.

Чун яҳуд бар Исо зафар ёфтанд, ӯро дар ҳамон ғор мазбут гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗГИТ** مزگت *ниг.* **масҷид.**

**МАЗЕҲ** مزیح *ниг.* **мизеҳ.**

**МАЗИД** *а.* مزید 1. афзоиш, зиёдшавӣ.

Нафас, к-аз рӯи огоҳӣ наёяд,
Мазиди умри огоҳон нашояд. *Ҷомӣ*

Сайӯм он ки лашкариёнро ҳар рӯз ба мазиди хилъат ва инъому ваъда машъуф ва масрур медорад. *Аҳмади Дониш*

2. зиёд кардашуда, афзуншуда, иловашуда.

Ҷамолашро, ки базмафрӯзи ид аст,
Ҳунар асливу зебой мазид аст. *Низомӣ*

**мазиди алтоф** афзунии илтифотҳо; марҳамат ва атоҳои меҳрубонона; ғояти навозиш.

Агар ба лутф бихонӣ, мазиди алтоф аст,
В-агар ба қаҳр биронӣ, даруни мо соф аст! *Ҳофиз*

◇ **мазиде бар он** (*ё* ин) зиёда аз он (ё ин).

Хоҷа ангези бадеҳа гуфтан карданд ва бар ҳуззори маҷлис дар бадеҳа ба мартабае ғалаба намуданд, ки мазиде бар он мутасаввир набошад. *Восифӣ*

**бар мазид** дар ҳолати афзоиш, дар ҳолати зиёдшавӣ.

Биё, к-имрӯз моро рӯзи ид аст,
Ба ҳар дам айшу ишрат бар мазид аст. *Шамси Табрезӣ*

**МАЗИДАН** مزیدن макидан; чашидан, ҷуръа-ҷуръа нӯшидан.

Замоне чу шаккар лабаш мегазид,
Замоне чу найшаккараш мемазид. *Низомӣ*

Ҳар ҷаҳд, ки мекунам, даранг аст,
Ҳар нуқл, ки мемазам, шаранг аст. *Шоҳин*

**МАЗИННА** *а.* مظنّة *ниг.* **мазанна.**

**МАЗИЯТ** *а.* مذیت афзалият, бартарӣ.

Ақл донад, ки изори сапеди моҳро бар гесӯи шаби сиёҳ чӣ мазият аст ва миёни Суҳо ва офтоб ва шайбу шабоб чӣ савият. *«Оини нигориш»*

Тавозӯъ он аст, ки худро мазияте бар касоне, ки дар ҷоҳ фурӯтар аз ӯ бошанд, надонад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАЗИҚ||МАЗИҚА** *а.* مضیق||مضیقة 1. ҷои танг, тангно.

Афрос аз овози пару боли ҷонварон рамидан гирифта дар мазиқе азим афтоданд ва он мазиқ дар маҳалле рафеъ буд, ки обе бузург аз поёнаш мерафт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* ҳолати тангӣ, вазъияти душвор.

**МАЗКИТ** مزکت *ниг.* **масҷид.**

**МАЗКУМ** *а.* مزکوم гирифтори касалии зуком, зукомшуда.

Бӯи ишқ аз гуфтаи Аттор оламро гирифт,
Хоҷа мазкум аст, аз он мункир бувад Атторро. *Ҷомӣ*

**МАЗКУР** *а.* مزکور 1. зикрьёфта, пеш гуфташуда, навишташуда; дар боло баёншуда.

Гарчи ҳарфе ғайр аз ин мазкур нест,
Мадҳи ту гар хонам инро, дур нест. *Ҷомӣ*

Рӯзе зоғу муш ва сангпушт ба ҷои мазкур фароҳам омаданд ва интизори оҳу мекашиданд. *«Нигори дониш»*

2. *маҷ.* машҳур.

Ҳаст, Булфазл, куньяти ту ба ҳақ,
Ки ба фазлу фазоилӣ мазкур. *Муиззӣ*

**МАЗЛИМА** *а.* مظلمة 1. зулму ситам, беадолатӣ.

З-ин мазлима боз каш инонро
В-аз гардани худ бурун кун онро! *Ҷомӣ*

2. додхоҳӣ, шикоят аз зулму ситам.

Шоҳи туркон сухани муддаиён мешунавид,
Шарме аз мазлимаи хуни Сиёвушаш бод. *Ҳофиз*

3. азоб, сахтӣ, вазнинӣ; вабол.

Ногаҳон бичҳад, кунад тарки ҳама,
Бар ту тифли ӯ бимонад мазлима. *Румӣ*

**МАЗЛУМ** *а.* مظلوم зулмдида, ситамкаш, ҷафокашида.

Адли султон гар напурсад ҳоли мазлумони ишқ,
Гӯшагиронро аз осоиш тамаъ бояд бурид. *Ҳофиз*

Золимонро зи зулм бозорад,
Дасти мазлумро қавӣ дорад. *Ҷомӣ*

**МАЗМАЗА** I *а.* مزمزه чашидан, чашидани мазаи чизе.

**МАЗМАЗА** II *а.* مضمضة об гардонидан дар даҳон, даҳонро ба об чайқонидан.

Қунун чу боди сабо хезад, аз нашот кунад
Ба бод мазмаза ҳар бомдоду истиншоқ. *Ломеӣ*

**МАЗМУМ** *а.* مذموم мазамматшуда, бад ва зишт шумурдашуда.

Ишқ ... на мазмум ва на маҳмуд [аст]. *Аттор*

Ман розӣ нашавам ба он ки афъол ва аҳволи ту мазмум бошад. *Авфӣ*

**МАЗМУМА** *а.* مذمومه *муаннаси* **мазмум.**

Афъоли маҳмуда ва мазмума ба иродат аз ӯ содир тавонад шуд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАЗМУН** *а.* مضمون мундариҷа; мӯҳтавиёт.

Даруни дил ба теғи шавқ шуд паркола-паркола,
Чӣ донад, чист мазмун, ҳар кӣ накшояд китобамро?! *Фузулӣ*

Бедил, озодӣ дар истиқбол оғӯшат кунад,
Он қадар во шав, ки натвон баст мазмуни туро. *Бедил*

**МАЗНУН** *а.* مظنون гумон кардашуда, тахмин кардашуда; касе, ки мавриди шубҳа ва бадгумонӣ гардидааст.

Рост мегӯяд, ки аз ин ҷо то соҳили баҳр бисьёр масофат мазнун мешавад. *Аҳмади Дониш*

**МАЗНУНОТ** *а.* مظنونات *ҷ.* **мазнун.**

Ва аммо машҳурот ба зоҳир ва мақбулот ва мазнунот муқаддимоти қиёси хитобӣ буванд. *Ибни Сино*

**МАЗО** *а.* مضی: **мазо мо мазо** гузашт он чӣ гузашт.

Абдулмалик гуфт, ки мазо мо мазо ва он ҷавру ҷафо ба сидқу сафо табдил ёфта. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗОД** I *а.* مزاد 1. савдои «кӣ зиёд», савдое, ки дар бозор аз барои ба нархи баланд ва лозим фурӯхтан даллол ё фурӯшанда молеро бо овози баланд эълон мекунад, ки «кӣ зиёд мехарад»; 2. зиёда, зиёдат.

Ишвае аз лаби ширини ту дил хост ба ҷон,
Ба шакарханда лабат гуфт: мазоде талабем! *Ҳофиз*

**МАЗОД** II *а.* مزاد **1.** тӯша ва зоди сафар; **2.** тӯшадон; анбон, кӯлвор.

Бингар, ки дар мазоди ман чист? *Авфӣ*

**МАЗОИҚ** *а.* مضایق *ҷ.* **мазиқ||мазиқа.**

Қӯҳест ба ғоят хасин миёни Лур ва Форс, ки онро «Шактаку» мегӯянд ва чун аз мазоиқи он бигузаранд, ба вилояти неъмат расанд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Дар ҷангҳо ба тани худ дар пеш шудӣ ва дар мазоиқи махуф рафтӣ. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАЗОЛИМ** *а.* مظالم *ҷ.* **мазлима.**

Хато бин, ки бар дасти золим бирафт,
Ҷаҳон монду ӯ бо мазолим бирафт. (1) *Саъдӣ*

**МАЗОМИН** *а.* مضامين *ҷ.* **мазмун.**

Бад-ин ҷиҳат дар мазомини ярлиғҳои ҳумоюн ва олтамғоҳои муборак... ба ҷумҳури кузот ва уламо... хитоб рафт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАЗОМИР** *а.* مزامير *ҷ.* **мизмор** I.

На ҷои лаҳву ишрат буду хилват,
На вақти чангу танбӯру мазомир. *Ломеӣ*

Олоти маноҳӣ ва малоҳӣ аз мазомир ва танобир ва ғайри золика ба дасти хуросониён афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗОН(Н)** *а.* مظان *ҷ.* **мазанна||мазинна.**

Илтимос намуданд, то дар мазонни иҷобати даавот... талаби омурзиш кунад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗОР** I *а.* مزار қабр, гӯр; қабри одамони бузург, ки онро халқ зиёрат мекунад; зиёратгоҳ, маҳалли зиёрат.

Ин кӯҳ буд, ки имрӯз мазори шуҳадост. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

... Баъд аз маросими такфин ва таҷҳиз дар он мазор мадфун гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗОР** II || **МАЗОРР** *а.* مضار *ҷ.* **мазаррат.**

Пас зарур афтод, ки манофеъ ва мазорри ҳар ду касбро ба шумор орем. *Аҳмади Дониш*

**МАЗОРЕЪ** *а.* مزارع *ҷ.* **мазраа, мазраъ.**

Зи бас килобу мазореъ, зи бас шубону рама
Пур аз хурӯши хурӯсу пур аз нафири килоб...
*Муиззӣ*

Аз мазореъшон баромад қаҳту марг
Аз малаххое, ки мехӯрданд барг. *Румӣ*

**МАЗОРР** *а.* مضار *ниг.* **мазор** II.

**МАЗОЪ** *а.* مضاء тезӣ, буррой.

Мисолаш шамшерро хосиятест дар мазоъ ва равонӣ. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАЗОҚ** *а.* مذاق **1.** маҳалли кувввати зоиқа, ки ком ва забон аст.

Зи коми банда шавад гарди бенавоӣ кам,
Гар оби ҷуди ту мар-бандаро расад ба мазоқ.
*Муиззӣ*

Нагардид аз мазоқам лаззати кукупалав берун,
Аз он рӯзе, ки пири матбахӣ додаст иршодам.
*Савдо*

**2.** қувваи зоиқа, ҳисси таъмгирӣ, чашоӣ; **3.** *маҷ.* табъ, табиат.

Ҳанӯз ду ҳазор савор мулозими амир Баҳоуддин Давлатшоҳ буданд ва аломати ҳукумат аз мазоқи ӯ берун нарафта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гуфторе дар ҳама мазоқ хушгувор нест ва кирдоре дар ҳама мизоҷ созгор. *Савдо*

**4.** *ниг.* **мазоҳ.**

**МАЗОҲ||МУЗОҲ** *а.* مزاح ҳазлу шӯхӣ, хуштабиатӣ, зарофат.

Кизб обрӯро мебарад, мазоҳу ҳазл ва тибату лаҳву лаиб низ мусқити ирз аст. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**МАЗОҲИБ** *а.* مذاهب *ҷ.* **мазҳаб.**

Ҳамаи Рум тарсо бошанд ва эшонро мазоҳиб бисьёр бошад. (3) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аммо [Ғозонхон]· аҳволи мазоҳиби мухталифа ва мӯътақадоти ҳар тоифа як-як алалинфирод аксар ёд дошта бошад. (3) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАЗОҲИР** *а.* مظاهر *ҷ.* **мазҳар.**

Ҳастӣ, ки ба чашми сирату дидаи сар
Зоҳир буваду айни мазоҳир яксар... *Хоқонӣ*

**МАЗОҶЕЪ** *а.* مضاجع *ҷ.* **мазҷаъ.**

Куффор сарфа дар таваққуф надида, ба мазоҷеи худ шитофтанд. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**МАЗРАА** *а.* مزرعة *ниг.* **мазраъ.**

Банда соҳибаёлу мол надошт,
Ба ҷуз он мазраа манол надошт. *Низомӣ*

Ногоҳ ба мазраа расид, дид, ки марди деҳқон тухм бар замин меафшонад. *Аҳмади Дониш*

◇ **ин мазраа** *киноя аз* дунье, олам.

Мулки ин мазраа доно, ки саботе надиҳад,
Оташе аз ҷигари ҷом дар амлок андоз. *Ҳофиз*

**(ин) мазрааи донасӯз** *киноя аз* дунё.

... То ту дар ин мазраи донасӯз
Ташнаю беоб барорӣ ба рӯз. *Низомӣ*

**МАЗРАЪ** *а.* مزرع замини корам, ҷои зироат, киштзор.

Мазраи сабзи фалак дидаму доси маҳи нав,
Ёдам аз киштаи хеш омаду ҳангоми дарав. *Ҳофиз*

Ҷуз табъи софии ту, ки дорад сафои об,
Дар мазраи камоли ту кас нест обьёр. *Шоҳин*

**МАЗРИБ** *а.* مضرب макони задан, устувор ва барпо кардани чизе; **мазриби хиём** маҳалли задани хаймаҳо, хаймагоҳ.

Иқболи Салҷуқ сар ба авҷи Айюқ кашида ва навоҳии Бухороро мазриби хиёми давлат гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Қарьяи Яъқуб мазриби хиёми сипеҳрэҳтишом гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МАЗРУБ** *а.* مضروب **1.** задашуда, кӯфташуда; **2.** зарб кардашуда, сикка задашуда, мас. тилло, танга.

Бар манобир ва данонир алқоби эшон ба ин навъ муқаррар ва мазруб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *мат.* ададе, ки ба адади дигар зарб мешавад, зарбшаванда.

**МАЗРУФ** *а.* مظروف **1.** дар зарф буда, он чи дар зарф аст (ҳамчун об, равған ва ғ.); **2.** *маҷ.* мазмун, маънӣ.

Гар ба мазруфаш назар дорӣ, шаҳӣ,
В-ар ба зарфаш ошиқӣ ту, гумраҳӣ. *Румӣ*

**МАЗРӮЪ** *а.* مزروع зироат кардашуда, кишта, коридашуда.

Ин замон тамомати Машҳад мазрӯъ аст ва боғоту басотинро буньёд ниҳодаанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Пирбудоқ чанд гоҳ дар Бағдод гузаронида, он мамлакатро мазрӯъ ва маъмур гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЗУР** *а.* مزور дидашуда, зиёратшуда.

Шуд тамом алқисса масчид бе футур,
Буд Сулаймон зоиру масҷид мазур. *Румӣ*

**МАЗҲАБ** *а.* مذهب **1.** роҳ, равиш, тариқ.

Ҳақ гузоридан дар мазҳаби мардӣ ва муруввать воҷиб бувад. *Авфӣ*

Ба мазҳаби уқало аз шавоиби тӯҳмат дур гардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мазҳаби аҳбоб** оини дӯстон, расми дӯстон.

Подшаҳ, гӯ, хун бирезад, шеҳна, гӯ, гардан бизан,
Баҳри ҷоне тарки ҷонон мазҳаби аҳбоб нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** хатти ҳаракат, сӯй.

Ҳар кабӯтар мепарад дар мазҳабе
В-ин кабӯтар ҷониби беҷонибӣ. *Румӣ*

**3.** *д.* шӯъба ва шохаи ягон дин, тариқат, секта.

Марде буд аз араб ба Бухоро бошида ва марди мубориз буд ва мазҳаби шиа доштӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар мазҳаби мо бода ҳалол аст, валекин
Бе рӯи ту, эй сарви гуландом, ҳаром аст. *Ҳофиз*

**МАЗҲАР** *а.* مظهر маҳалли зуҳур, ҷои ошкоро ва намоёншавӣ.

Рӯи мақсуд, ки шоҳон ба дуо металабанд,
Мазҳараш оинаи талъати дарвешон аст. *Ҳофиз*

Эй шамъи базми қудс, надонам чӣ мазҳарӣ,
К-аз ваҳм гоҳ равшану гоҳе мукаддарӣ! *Бедил*

**МАЗҶАЪ** *а.* مضجع **1.** истироҳатгоҳ, қароргоҳ.

Хиргоҳи хоссаи султон Шаҳобуддин ва мазҷаъ ва маскани ӯ... ба хотир даровварданд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** *маҷ.* қабр, мазор, мадфан.

Ӯлҷойту ҷиҳати мазҷаи хеш гунбаде ба итмом расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАИБ** *а.* معيب айбнок, нуқсоннок, иллатдор, маъюб.

Мол рафта, умр рафта, эй насиб,
Молу ҷон дода паи кола(и) маиб. *Румӣ*

**МАИН** *а.* معين ҷорӣ, равон; **мои маин** оби равон.

Бар дари лутфаш ба хок дар бинишонанд
Боди саборо на, балки мои маинро. *Анварӣ*

**МАИСТОН** ميستان ҷои шаробтайёркунӣ; ҷое, ки шароб бисьёр аст; майхона, шаробхона; анбори шароб.

Гумон бурд, к-он дар маистон шудаст,
Зи хун рӯи кишвар маистон шудаст. *Фирдавсӣ*

**МАИШАТ** *а.* معيشت зиндагӣ, рӯзгузаронӣ, рӯзгоргузаронӣ.

Ҳарам гуфт: Куҷо фармоӣ, то мақом кунем? Гуфт: Ба Шом. Гуфтем: Он ҷо маишат чӣ гуна? *Аттор*

**МАЙ** مى **1.** шароб, бода.

Як имрӯз бо коми дил май хӯрем,
Паи рӯзи ноомада нашмурем. *Фирдавсӣ*

**маи арғавонӣ** шароби сурх; **маи гулгун** (*ё* **гулранг**) шароби ба ранги гул, маи сурх.

Чунон аз лаъли майгуни ту мастам,
Ки фориғ аз маи гулгунам, эй дӯст! *Ҷомӣ*

Биёр аз он маи гулранги мушкбӯ ҷоме,
Шарори рашку ҳасад дар дили гулоб андоз. *Ҳофиз*

**маи лаъл** шароби лаългун, шароби сурх.

Ба ёди лаъли туву чашми масти майгунат,
Зи ҷоми ғам маи лаъле, ки мехӯрам, хун аст. *Ҳофиз*

**маи ноб** шароби холис, шароби беғиш, маи софишуда.

Мевазад аз чаман насими биҳишт,
Хуш бинӯшед доимо маи ноб. *Ҳофиз*

**маи қирмизӣ** шароби сурх.

Нишоти маи қирмизӣ сохтанд,
Бисоте ҳам аз қирмиз андохтанд. *Низомӣ*

**май паймудан** май рехтан, шароб кашидан.

Бипаймуд соқӣ маю дод зуд,
Таҳамтан шуд аз доданаш шод зуд. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* пиёлаи шароб, қадаҳи шароб.

Панҷ-шаш май бихӯрду пургул гашт
Рӯи он моҳи некӯвон яксар. *Фаррухӣ*

◇ **маи оташгуҳар** шароби оташмизоҷ, шароби тезу тунд.

Тоси симобии маҳ бофта аз парчами шаб,
Тоси зар бо маи оташгуҳар омехтаанд. *Хоқонӣ*

**маи шабона** майхӯрии ҳангоми шаб.

Гоҳе маи шабонаву гаҳ бодаи сабӯҳ,
Бингар вазифаи саҳару вирди шоми мо. *Ҷомӣ*

**май гирон додан** шаробро зиёд додан, зиёд нӯшондан.

Соқии ишқи бутам дар ҷоми уммеди висол
Май гирон додаст, к-орад он сабукборӣ маро. *Анварӣ*

**МАЙГУН** ميگون ба ранги май, сурхранг; **лаби майгун** а) лаби сурх; б) *маҷ.* лаби маҳбуба.

З-он лаби майгун, ки хуш аз ман бибурд,
Хун ҳамегирьям чу бар оташ кабоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **лаъли майгун** *кинoя аз* лаби маъшуқа.

Биё, соқӣ, бизан бар ҷомам афьюн,
Чӣ афьюн, акси холи лаъли майгун. *Ҳозиқ*

**МАЙГУСОР** ميگسار майошом, нӯшандаи шароб.

Томоту зарқ дар раҳи оҳанги чанг неҳ,
Тасбеҳу тайласон ба маю майгусор бахш. *Ҳофиз*

**МАЙДА** I ميده **1.** орди баҳории дубез; **2.** ноне, ки аз орди баҳории дубез пухта мешавад.

Ҷавине, ки аз саъи бозу хӯрам,
Беҳ аз майда бар хони аҳли карам. *Саъдӣ*

Бисьёр будӣ, ки ҳазор ман майда..., понсад ман маслух ва чанд ман равған... дар матбахи ӯ пухта гаштӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**МАЙДА** II ميده *шакли кӯтоҳшудаи* **моида.**

**МАЙДАСОЛОР** ميده‌سالار мубошир ва ташкилкунандаи дастархон, дастархончӣ.

Офоқро аз ҷирми хур ҳам курсу ҳам оташ нигар,
Ҳам матбаху ҳам хони зар, ҳам майдасолор омада.
*Хоқонӣ*

**МАЙДЕҲ** می‌ده соқӣ.

Пас аз нав яке базм карданд боз,
Ба бозигару майдеҳу чангсоз. *Фирдавсӣ*

**МАЙДОН** میدان **1.** ҷои фарох, замини васеи беиморат; **2.** арсаи аспдавонӣ ва гӯю чавгонбозӣ.

Аз айвон ба майдон хиромид шоҳ,
Биёростанд аз бари пил гоҳ. *Фирдавсӣ*

Ба майдони риёзат шаҳсаворон
Зи саффи аввалин найзагузорон. *Бадрии Кашмирӣ*

◇ **рӯзи майдон** рӯзи ҷанг, рӯзи маърака.

Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

**ҳафт майдон** аз рӯи ақидаи ситорашиносони қадим ҳафт табақаи осмон.

Чу доман бар ин дайри хокӣ фишонд,
Ҷанибат бар ин ҳафт майдон биронд. *Хоҷу*

**МАЙДОНДОРӢ** میدانداری ҷанговарӣ, ҷангу ҳарб.

Дӯсту душман бар майдондорӣ ва ханҷаргузории ӯ офарин карда, маросими таҳсин ба ҷой оварданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАЙЗАР** میزر дастор, салла; рӯймоле, ки бар сар мебанданд.

Моно, ки маҳрами арафот аст Офтоб,
Аз тайласони Муштарӣ оранд майзараш. *Хоқонӣ*

**МАЙИТ** *а.* میت мурда, ҷасади беҷон.

Ба тадфин ва такфини ӯ напардохта, майитро... гузошта, сари хеш гирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЙКАДА** میکده майхона, хонаи шаробфурӯшӣ.

Ба пири майкада гуфтам, ки чист роҳи наҷот,
Бихост ҷоми маю гуфт: Бода нӯшидан. *Ҳофиз*

Қабоби маърифати ӯ чи огаҳиву чи ҷаҳл,
Хароби майкадаи ӯ чи ҳушьёру чи маст. *Бедил*

**МАЙКАШ** میکش майнӯш, майхӯр.

Ҷое расидааст рутубат, ки майкашон
Дасту даҳони худ ба ҳаво об мекашанд. *Соиб*

**МАЙЛ** *а.* میل **1.** хамиш, андаке ба сӯе хам шудан; каҷӣ, хамидагӣ.

Сохт, ҳамчун маҳи нав, ношуда пир
Майли абрӯи туам пушт дуто. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* хоҳиш, таваҷҷӯҳ, гироиш.

...Ва маро низ майли азим буд ба мутолааи суханони эшон. *Аттор*

Ҷаҳон бинам аз майли ҷӯянда пур,
Яке сӯи дарьё, яке сӯи дур. *Низомӣ*

**майл кардан** а) каҷ рафтан, уреб рафтан; б) рағбат намудан ба чизе, таваҷҷӯҳ кардан.

Пас агар кибр бар мизоҷаш ғалаба дорад, саъй кунад, то дар ҳама умур майл ба ҷониби афв кунад.
*Аҳмади Дониш*

**3.** завқ, ҳавас.

Ҳар якеро баҳри коре сохтанд,
Майли онро дар дилаш андохтанд. *Румӣ*

Ғуломони лашкаршикан хайл-хайл
Канизон, ки дар мардум оранд майл... *Низомӣ*

◇ **майл намудани маҳ бар уфуқ** *кинояи аз* ғуруби маҳ.

Чун маҳ бар уфуқ намуд майле,
Оҳанги видоъ кард Лайлӣ. *Ҳилолӣ*

**МАЙЛОН‖МАЯЛОН** *а.* میلان майлу хоҳиш, ҳавас, рағбат.

Аз ҷоддаи адаб ба ҷониби ҳазлу бозӣ майлон намудан мувофиқи таври ту намебинам.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАЙМАНА** *а.* میمنه тарафи рости лашкар; фавҷе, ки ҷаноҳи рости лашкарро ташкил мекунад; *муқобили* **майсара**.

Бифармуд, то гӯш дорад буна,
Кунад майсара рост бо маймана. *Фирдавсӣ*

Ин қалби сипоҳи мананд ва майманаву майсара ҳанӯз ғоибанд. *Авфӣ*

**МАЙМАНАТ** *а.* میمنت саодат, хушбахтӣ.

Майманат назди ғофилон шум аст,
Баҳри бетолеон ҳумо бум аст. *Бедил*

**МАЙМУН** I *а.* میمون масъуд, саодатманд, хуҷиста, муборак.

Қадами ӯро маймун дониста ... тарбияташ менамуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Билоди Ҳиндустон дар тахти тасарруфи амир Носируддин омад ва алқоби маймуни ӯ тирози хутба ва сиккаи он мамолик шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЙМУН** II میمون бӯзина.

Бисьёр дидаам бузу маймун ба дасти ӯ,
Хоқонӣ, эътибор чӣ бар гуфтугӯи шайх?! *Хоқонӣ*

Бахти маймуни маро бин, ки фалак чун лӯлӣ
Медиҳад рақс ба ҳар маърака чун маймунам. *Шоҳин*

**МАЙПАЙМО** می‌پیما он кӣ май кашида ба дигарон ба навбат медиҳад, соқӣ.

Зи май хӯрдан надорам инбисоте
Дар он базме, ки майпаймои ман нест.
*Насирои Бадахшонӣ*

**МАЙПАРАСТ** می‌پرست дӯстдори май; бисьёр майхӯранда; майнӯш, он кӣ доим май менӯшад.

Шармаш аз чашми майпарастон бод,
Наргиси маст агар бирӯяд боз. *Ҳофиз*

Хез, карашмарез кун наргисиниммастро,
Аз таҳи ҷом ҷуръа деҳ соқии майпарастро. *Махфӣ*

**МАЙПАРАСТӢ** می‌پرستی майхорагӣ; майзадагӣ.

Чу шӯридагон майпарастӣ кунанд,
Ба овози дӯлоб мастӣ кунанд... *Саъдӣ*

Маҳу мастию завқи майпарастӣ,
Чӣ кор ояд маро кашфу каромот? *Ҷомӣ*

**МАЙСАРА** *а.* میسره тарафи чапи лашкар; фавҷе, ки ҷаноҳи чапи лашкарро ташкил мекунад; *муқобили* **маймана**.

Маймана рафту майсара бигрехт,
Қалб дар соқия, муқаддима рехт. *Низомӣ*

**МАЙСУР** *а.* میسور муяссаршуда, мумкиншуда; чизе, ки имконпазир аст.

Зиёда бар он мақдуру майсури банӣ-одам набуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ва ӯ дар инчоҳи маориф ва исъофи матолиби ҳамгинон ба қадри майсур эҳтимом менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЙФУРӮШ** میفروش **1.** фурӯшандаи шароб; **2.** *маҷ.* бахшандаи кайфияти май.

Маҳаш мушксову шакар майфурӯш,
Ду наргис камонкаш, ду гул дирьпӯш. *Асадӣ*

**МАЙХОНА** میخانه майкада, шаробхона, хонаи майфурӯшӣ.

Воқиф аз сирри харобот чуз он маст нашуд,
Ки ба майхона баровард, чу Ҷомӣ, чилаҳо. *Ҷомӣ*

**МАЙХОР||МАЙХОРА** میخوار||میخواره бисьёр майхӯранда, шаробнӯш.

Ҷаҳони мо ба масал май шудасту мо майхор,
Хушиш басга ба талхию хуррамӣ ба хумор. *Қамарӣ*
Майхораву саргаштаву риндему назарбоз,
В-он кас, ки чу мо нест дар ин шаҳр, кадом аст? *Ҳофиз*

**МАЙШУМ** میشوم *шакли дигари* **машъум.**

Ҳеч шимае аз шиями майшум батар аз бухл нест. *Авфӣ*

**МАКЗУБ** *а.* مکذوب таксиб кардашуда; дурӯғӣ, бардурӯғ.

Ва ӯ дар он боб ба қавли макзуб ва мавоиди ғайри марғуб Нӯхро мағрур медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКИД** مکید *шакли кӯтоҳшудаи* **макида||макидат.**

Чун ки очиз шуд зи сад гуна макид,
Чун занон ӯ чодире дар сар кашид. *Румӣ*

**МАКИДА||МАКИДАТ** *а.* مکیده||مکیدت бадандешӣ, макру ҳила, фиребу найранг.

Дар зимни эҳзори ман макидате азим мундарич аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКИДАН** مکیدن мазидан, дар мобайни ду лаб гирифта фурӯ кашидан, мас. бача шири синаи модарро.

Эйдун фурӯ кашӣ ба хушӣ он маи ҳаром,
Гӯӣ ки шири мом зи пистон ҳамемакӣ. *Кисоӣ*

**МАКИДАТ** *а.* مکیدت *ниг.* **макида.**

**МАКИН** *а.* مکین макондор, соҳиби ҷою макон, барқарор.

На ҳаргиз, к-ӯ ба мулк-андар макин бошад, малик бошад,
На нилуфар бувад ҳар гул, ки андар обдон бошад. *Фаррухӣ*

**МАККОР** *а.* مکار ҳилагар, бисьёр макру ҳилакунанда, фиребгар, қаллоб.

Мухтор марде буд маккор. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАККОРА** *а.* مکاره *муаннаси* **маккор.**

Аз раҳ марав ба ишваи дуньё, ки ин ачуз
Маккора менишинаду мӯҳтола меравад. *Ҳофиз*

**маккораи замона** рӯзгори пурмакр.

Маккораи замона дар соғари умедам,
Аз дурди муфлисӣ рехт ин шарбати ҳалоҳил. *Савдо*

**МАККӢ** *а.* مکی **1.** мансуб ба Макка; **2.** сокини шаҳри Макка.

Маккиён гуфтанд: Моро илм нест,
Мо надонистем, к-ин чо кӯдакест. *Румӣ*

**МАКМАН** *а.* مکمن чои пинҳон шудан; камингоҳ.

Сар аз Албурз барзад курси хуршед,
Чу хунолуд дузде сар зи макман. *Манучеҳрӣ*

Тоифае, ки Алӣ-Тигин дар камингоҳ боздошта буд, аз макман берун омада, бар лашкари Хоразм ҳамла оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКНУЗ** *а.* مکنوز хазина кардашуда; *маҷ.* пинҳон дошташуда, ниҳуфта.

Ва шӯҳрати тамом дорад, ки Хоҷа Низомро мувозии сад ҳазор байт аз ашъори мутақаддимин ва мутааххирин ... макнузи замири мунир буд. *Восифӣ*

**МАКНУН** I *а.* مکنون пинҳон дошташуда, ниҳуфта; ◇ **макнуни замир** орзуи ниҳонии дил, ният.

Макнуни замир ва хотири хатир он аст, ки умарои лашкаршикан ва баҳодурони шамшерзан ... ба хиттаи Ҳирот раванд. *«Равзат-ус-сафо»*

**дурри (ё лӯълуи) макнун** марвориди қиматбаҳои дар садаф буда; чизи қиматбаҳо ва хушрӯ.

Хоҳам, ки ба ёди ишқи Маҷнун,
Ронӣ сухане чу дурри макнун. *Низомӣ*

В-ар ба дарьё бигзарад, иқболи ӯ орад бурун
Ҳар чӣ андар қаъри дарьё лӯълуи макнун бувад. *Муиззӣ*

**МАКНУН** II *а.* مکنون пинҳон кардашуда, пинҳон.

**МАКНУНОТ** *а.* مکنونات *ҷ.* **макнун** I, II.

Макнунотро ҷое бувад ва манқулотро мавзее. *Авфӣ*

**МАКОИД** *а.* مکائد *ҷ.* **макида||макидат.**

Яке аз мулуки Аҷам дасти татовул ба моли раият дароз кард ва азият оғоз ниҳод ва халқ аз макоиди зулмаш дар ҷаҳон бирафтанд. *Саъдӣ*

Агар бад-он ҷониб ҳаракат кунам, ночор ба муқовамат ва дафъи шарру макоиди эшон машғул шавам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКОКАФТ** مکاکفت ранҷ, офат, озор, бадбахтӣ.

Эй ту, мукосо, биёр боз қадаҳро,
Кон-т макокафт аз ин сарой биголид. *Имора*

**МАКОМИН** *а.* مکامن *ҷ.* **макман.**

Ая макомини макри кинакӯш ... таҷаннуб намудан мӯҷиби эминӣ аз хатар [аст]. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАКОН** *а.* مکان ҷои будан; ҷой.

... Ва нашояд, ки ҷисме аз маконе ба маконе шавад, илло ба чунин ҳол, ки ӯро ҷунбиш хонанд. *Ибни Сино*

**макон кардан** ҷой гирифтан, истодан, будан.

Чун меваро намонд таманное аз дарахт,
Беҳуда бар дарахт чаро мекунад макон? *Фузулӣ*

**МАКОНАТ** *а.* مکانت пойгоҳ, мартаба, дараҷа, мақом.

Қурбат ва маконати ӯ наздики шер бияфзудӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАКОРЕҲ** *а.* مکاره *ҷ.* **макраҳа.**

Таҳаммуле, ки .., бар макореҳ дошт, ... дасти умед ба домани матлуб расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

...Ва манофеъ ва макорехи ин ҷаҳон малҳузи назари эътибор набошад, то ба виҷдон ва фиқдони он ғамгин ва шодмон нашавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАКОРИМ** *а.* مکارم *ҷ.* **макрама||макрамат||макрума||макрумат.**

...К-аз фурӯғи макоримаш ҳазмон
Мӯрча бишмурад зи дур зарир. (1) *Хисравӣ*

Халоиқ бино бар он, ки бар ҳусни маош ва макорими ахлоқи ӯ иттилоъ доштанд, аз истимои ин хабар мубтаҳиҷ ва масрур гардиданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

Он сипеҳри маҷду дарьёи макорим, к-аз вуфур
Ҳусни хулқаш шӯҳра байни инсу ҷон бардошта. (2) *Савдо*

◇ **арбоби макорим** соҳибони хулқу атвори писандида.

Кӯдаке аз Бани-Ҳошим бо яке аз арбоби макорим беадабӣ кард, шикоят ба аммаш бурданд, то вайро адаб кунад. *Ҷомӣ*

**МАКОСИБ** *а.* مکاسب *ҷ.* **максаб.**

Макосиби ҷамила қалил аст ва сулуки тариқи он бар аҳрор душвор. (1) *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

...Истеъмоли қувои шарифа дар макосиби дания масруф дошт. (1) *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАКОТИБ** I *а.* مکاتب *ҷ.* **мактаб.**

**МАКОТИБ** II *а.* مکاتیب *ҷ.* **мактуб.**

Роҷа Алихон пай ба сарҷашмаи мақсуд бурда, бо макотиби муҳаббатасолиб... дар садади имдод гардид. (2) *«Таърихи Фаришта»*

...Макотиби назму наср, ки Амир Яминуддин ба фарзандаш Амир Маҳмуд аз Рум ба Хуросон навишта, ва ҷавоби Ибни Ямин падарро шӯҳрате дорад. (2) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МАКР** *а.* مکر ҳила, фиреб.

Зани кафшгар аз роҳи макр дасти дуо баркашид ва забони ниёз баркушод. *«Нигори дониш»*

Умарои Бухоро дар ҳаққи ӯ макрҳо ва худъаҳо андешиданд. *Аҳмади Дониш*

**макру фан** макру ҳила, фиреб, ҳилаву найранг.

Висоли он санам ар орзуст, лолярухе
Бибар ба тавфи гулистон ба худ ба макру фанаш. *Восифӣ*

**МАКРАА** *а.* مکرعه машки об.

Гуфт: Боре об деҳ аз макраа,
Гуфт: Не, не, нест ҷӯ ё машраа. *Румӣ*

**МАКРАМА||МАКРАМАТ||МАКРУМА||МАКРУМАТ** *а.* مکرمه||مکرمت **1.** иззату эҳтиром.

Ҳар якеро дода ҳақ дар мартабат,
Сад ҳазорон ҳашмату ҳам макрамат. *Румӣ*

**2.** лутфу карам.

Агар... аҳлу фарзандонро бад-ин манзил нақл кунӣ, ғояти макрамат бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАКРАНДЕШ** مکراندیش бадандеш, ҳилагар, касе, ки ҳила ва фиреб дар фикр дошта бошад.

Бӯй расво кард макрандешро,
Пил донад бӯи бачча(и) хешро. *Румӣ*

**МАКРАҲА** *а.* مکرهه чизи нафратовар, чизи нописанд.

**МАКРУБ** *а.* مکروب машаққаткашида, ғамнок, андӯҳгин.

Ҳаргиз нависандае бароти матлуби ин маҳзуну макрубро ба маҳалли марҷуулвусул рақам накард. *Восифӣ*

**МАКРУМА||МАКРУМАТ** *а.* مکرمه||مکرمت *ниг.* **макрама.**

**МАКРӮҲ** *а.* مکروه нафратовар, зишт, кохуш; нораво.

Баъзе сабрро ду қисм кардаанд: яке сабр аз матлуб, дуввӯм сабр бар макрӯҳ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАКС** *а.* مکث истодан, дарнг кардан, ист кардан; таваққуф.

Агар ӯро иттифоқи макс бувад, се рӯз дар зиёфати ӯ тақсир накунанд. *Аҳмади Дониш*

**МАКСАБ** *а.* مکسب **1.** касб, ҳунар, пеша.

Беҳ аз максаб набошад ҳеҷ коре,
Зи касби даст набвад ҳеҷ оре. *Носири Хисрав*

Ҳар кӣ ӯ дар максабе по мениҳад,
Ёрии ёрони дигар мекунад. *Румӣ*

**2.** иктисоб, ҳосил кардан, дарьёфтан, ба даст овардан (мол ва ғ.).

Интизори сабӣ суи устод
Максаби илми бешумор кунад. *Шамси Табрезӣ*

**МАКСУР** *а.* مکسور **1.** шикаста, шикасташуда; *маҷ.* мағлубшуда, шикастхӯрда.

Обоқохон бар ин ҳила мутталеъ шуд, ҳила андешид, ки раияти давлати он бад-ои тадбир марфӯъ ва ливои давлати аъдо максур гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *грам.* дар хатти арабӣ ҳарфе, ки ҳаракаи касра дорад.

**МАКСУРУЛЛИСОН** *а.* مکسورالسان гирифтазабон; кутоҳзабон.

Шаммае аз улувви шаъни ӯро хомаи максуруллисон дар аснои зикри акобири замон сабт намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКТАБ** *а.* مکتب ҷои омӯзиши бачагон, дабистон.

Шуд чашми падар ба рӯи ӯ шод,
Аз хона ба мактабаш фиристод;
Додаш ба дабири донишомӯз,
То ранҷ барад бар ӯ шабу рӯз. *Низомӣ*

**МАКТУБ** *а.* مکتوب **1.** китобатшуда, навишташуда.

Меҳнати беҳад кашид Ибни Ямин дар кӯи дӯст,
Чун кунад инҳо, ки дар пешониаш мактуб буд! *Ибни Ямин*

**2.** нома, хат.

Аз роҳи ҳавас чанд диҳӣ арзи муҳаббат,
Мактуб набанданд ба боли магас ин ҷо. *Бедил*

**МАКФУФ** *а.* مکفوف **1.** басташуда, доштašуда; **2.** *маҷ.* кӯр, нобино; **3.** *адш.* партофтани ҳарфи ҳафтӯми сокин аз охири рукни ҳафтҳарфа дар арӯз, мас. 'мафоил' ба ҷои 'мафоилун'.

**МАКФУФУЛБАСАР** *а.* مکفوف‌البصر кӯр, нобино.

Чун ҷаноби Муборизӣ макфуфулбасар шуд, фарзандон ӯро ба қалъаи Сафеди Қорс фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАКШУФ** *а.* مکشوف кашф кардашуда, кушодашуда, ошкоро, кушода.

Ту малоф аз мушк, к-он бӯи пиёз
Аз дами ту мекунад макшуф роз. *Румӣ*

Гуфт макшуфу бараҳна бе ғулул,
Бозгӯ, ранҷам мадеҳ, эй булфузул! *Румӣ*

**МАКӮ** مکو макӯк, мокуи бофандагӣ.

Онро, ки бо макӯву калоба бувад шумор,
Барбат куҷо шиносаду ҷангу ҷағонаро.
*Шокири Бухороӣ*

**МАКҲУЛ** *а.* مکحول кӯҳлкашида, сурмакашида, сурмасо.

Ба айби хештан ҳастанд машғул,
Ду чашм аз кӯҳли маънӣ карда макҳул.
*Бадрии Кашмирӣ*

◇ **наргиси макҳул** *киноя аз* чашми сурмасо.

Ба ҳеч ҷо нарасад нолае, ки муҷиби он
Ҷафои наргиси макҳули дилбарон бошад. *Шоҳин*

**МАЛАК** *а.* ملک *д.* маҳлуқи мавҳуми осмонӣ, ки гӯё аз рӯҳ офарида шуда, ҷисми хориҷӣ надорад; фаришта.

Малак кар шуд аз наъраи карранай,
Зи бонги духул ваҳм лағзандапой. *Шодӣ*

**МАЛАКА** *а.* ملکه қудрати кардани коре, ки ба воситаи машқ ва такрор ба табиати шахс ҷойгир мешавад.

Бар ин минвол ҳукм мефармуд, то ҳилм ... малакаи нафси ӯ шуд. *Авфӣ*

**МАЛАКОТ** *а.* ملکات *ҷ.* **малака.**

Малакоти раддия амрози нафсонианд.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАЛАКУЛМАВТ** *а.* ملک‌الموت *д.* фариштаи аҷал, фариштаи марг, фариштае, ки мутасаддии гирифтани ҷон аст, Азроил.

Истеза макун, мамлакати ишқ талаб кун,
К-ин мамлакатат аз малакулмавт раҳонад.
*Шамси Табрезӣ*

**МАЛАКУТ** *а.* ملکوت *д.* олами фариштаҳо, олами боло.

Маст бигзаштиву аз хилватиёни малакут
Ба тамошои ту ошӯби қиёмат бархост. *Ҳофиз*

**МАЛАХ** ملخ навъе аз ҳашароти парранда, ки ба зироат зарар мерасонад.

На дар роғ сабза, на дар боғ шах,
Малах бӯстон хӯраду мардум малах. *Саъдӣ*

**МАЛАҚ** *а.* ملق тамаллуқ, хушомадгӯӣ, чоплусӣ; тамаллуқ кардан, чоплусӣ кардан.

**МАЛАЪ||МАЛО** *а.* ملاء||ملا 1. пурӣ, пуррагӣ; *муқобили* **халаъ||хало.**

... Ва гӯяд, ки чора нест, ки беруни олам ё халаъ бувад ё малаъ. *Ибни Сино*

На халоест он суяш, на мало.
На хафо бор дораду на ҷало. *Бедил*

2. *маҷ.* гурӯҳи мардум, анбӯҳи халқ.

Агар шароб хӯрӣ, чун қадаҳ хамӯш нишин,
Чу шиша чанд зи қулқул занӣ сало ба мало.
*Бедил*

◇ **бар** (*ё* **дар**) **мало** дар назари мардум, ошкоро, ҳувайдо.

Магӯ он ҷӣ гар бар мало уфтад,
Суханггӯ аз он дар бало уфтад. *Саъдӣ*

Баъзеро дар хало ҷавоб гӯям ва бархеро дар мало боз ронам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАЛАУЛАЪЛО** *а.* ملاالاعلی *д.* олами боло, олами улвӣ.

Хурӯш ва зорӣ ба малаулаъло расид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАЛБАС** *а.* ملبس пӯшок, либос.

Пас либоси кибр берун кун зи тан,
Малбаси зул пӯш дар омӯхтан. *Румӣ*

**МАЛБУС** *а.* ملبوس 1. пӯшидашуда; 2. либос, пӯшок.

Шабу рӯзаш ба хидмат буд машғул,
Гаҳе малбус, гаҳ месохт маъкул. *Ҳозиқ*

Ва агар худованд он шавкатро чун ҳукком ва умаро ба зиндон мефиристад, иззат ва ҳурмат нигоҳ дорад ва малбусу маъкул ва машрубу асбоби айш ба қадри васат муҳайё дорад. *Аҳмади Дониш*

**МАЛБУСОТ** *а.* ملبوسات *ҷ.* **малбус.**

Ҳукм фармудӣ, ки то яксола мо-йӯҳтоҷи ӯро аз маъкулот ва малбусот ва ғайри инҳо ба вай доданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛЕҲ** *а.* ملیح 1. намакин; 2. *маҷ.* сабзи банамак, гандумгун; 3. *маҷ.* хушрӯи сабзинаи ҷозибадор.

Хитоб кард, ки эй Бадр, бо ҷамоли малеҳ,
Ба Нимрӯз равон шав чу Рустами Дастон.
*Бадри Ҷочӣ*

Дил бурд зери зулфу ниҳон кард он малеҳ,
Омад сабову бар ҳама кас сохт он сареҳ. *Восифӣ*

4. *маҷ.* ширин, хуш, дилкаш.

Зи лаъли ту Шоҳин бизад чошнӣ,
Ки шеъраш малеҳ асту назмаш азуб. *Шоҳин*

Маро бутест забонаш ба назму наср фасеҳ,
Даҳонаш кони малоҳат, лабаш зи шаҳд малеҳ. *Васлӣ*

**МАЛЕҲБАЁН** ملیح بیان он кӣ гуфтораш банамак аст, ширинсухан, хушгап.

... Дар силки фузалои фасеҳзабон ва булағои малеҳбаён интизом дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛЕҲДИДОР** ملیح دیدار бомалоҳат, ҷозибадор; (хушрӯи) ҷозибадор.

Ҳам фасеҳи сазойгуфтор аст,
Ҳам сабеҳи малеҳдидор аст. *Саноӣ*

**МАЛЗУМ** *а.* ملزوم лозимдошта, чизе, ки барои чизи дигар зарур ва ногузир мешавад, чизи даркорӣ.

Суръати фаҳм малакаи интиқол аз малзум аст ба лавозим бе максе зиёда. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАЛИК** *а.* ملک подшоҳ, султон.

Пашшаи мурда Ҳуморо буд шарик,
Чун нашояд зинда ҳамрози малик. *Румӣ*

**МАЛИКА** *а.* ملکه зани подшоҳ, подшоҳзан.

**МАЛИКБОНУ** ملک‌بانو малика, зани подшоҳ; шоҳзодадухтар.

Чу гул будам маликбонуи Сақлоб,
Кунун дар бонуӣ шустам чу гул об. *Низомӣ*

**МАЛИКУЛАРШ** *а.* ملک‌العرش *д.* малики арш, худо.

Эй маликуларш, муродаш бидеҳ,
В-аз хатари чашми бадаш дор гӯш! *Ҳофиз*

**МАЛИҚ** *а.* ملق тамаллуққунанда, хушомадгӯй, чоплус.

**МАЛКОНӢ** ملکانی 1. яке аз мазҳабҳои дини исавӣ-христианӣ, ки Марьямро худо эътиқод мекунанд; 2. пайрави мазҳаби мазкур.

Эшонро мазоҳиби бисьёр буд, чун настуриён ва малкониён,... *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАЛЛОҲ** *а.* ملاح 1. киштирон, киштибон.

Чу дахлат нест, харҷ оҳистатар кун,
Ки мегӯянд маллоҳон суруде:
Агар борон ба кӯҳистон наборад,
Ба соле Даҷла гардад хушкрӯде. *Саъдӣ*

Се навбат бонг мезанад ва маллоҳон дониста лангар меандозанд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. обдон, оббоз, шиновар.

Зи дидаам шуда як чашма дар канор равон,
Ки худ шино накунад дар миёни он маллоҳ. *Ҳофиз*

**МАЛМОЗ** ملماز рангест, ки бо он матоъ ва порча ранг мекунанд.

Дилбаро, з-ӯ кай маҷоли ҳосиди ғаммози ту?
Ранги ман бо ту набандад беш аз ин малмози ту.
*Рӯдакӣ*

**МАЛО** *а.* ملا *ниг.* **малаъ.**

**МАЛОБИС** *а.* ملابس *ҷ.* **малбас.**

Машориб (ва) малобис ҳама ба пеши ман ҳозир буд. *Ҷомӣ*

Чорсад ғулом бо малобиси зарбафту иклили мурассаъ... мулозими Мусо бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛОЗ** *а.* ملاذ паноҳ, паноҳгоҳ, ҷои амн, малҷаъ.

Аз навоиб бод ҷоҳи ту каримонро мафар
В-аз ҳаводис бод ҷуди ту ҳакимонро малоз. *Муиззӣ*

Ба ғайри остони ту малҷаъ ва малозе надорам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**малози манеъ** паноҳгоҳи баланд ва мустаҳкам, такьягоҳи баланд, устувор ва дастнорас.

Раияти булдон аз макоиди эшон маръуб ва лашкари султон мағлуб ба ҳукми он, ки малози манеъ аз қуллаи кӯҳе гирифта буданд ва маъво ва малҷаи худ карда. *Саъдӣ*

**МАЛОИК||МАЛОИКА** *а.* ملائک||ملائکه *ҷ.* **малак.**

Дӯш дидам, ки малоик дари майхона заданд,
Гили Одам бисириштанду ба паймона заданд. *Ҳофиз*

Он ҷо ба хати сабз кунӣ хони малоҳат,
Товуси малоик магаси хони ту ёбанд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАЛОИКФИРЕБ** ملائک‌فریب фиребдиҳандаи малакҳо, фиребдиҳандаи зебоён; *маҷ.* беандоза хушрӯ, аз ҳад зиёд зебо, дилчасп.

Санъати ман бурда зи ҷоду шикеб,
Сеҳри ман афсуни малоикфиреб. *Низомӣ*

**МАЛОИН** *а.* ملاعین *ҷ.* **малъун.**

Аз ҷумлаи он малоин се тан дар масҷиди Қуфа гирд омаданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Малик Ҳофиз шарри он малоинро аз Ильёс бозмедошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛОЛ** *а.* ملال 1. озурдагӣ, озор; андӯҳ, ғам, ғусса.

Зи илмаш малол ояд, аз ваъз нанг,
Шақоиқ ба борон нарӯяд ба санг. *Саъдӣ*

Ишқбозиро таҳаммул бояд, эй дил, пой дор,
Гар малоле буд, буду гар хатое рафт, рафт. *Ҳофиз*

Дигар маро ба хаёлат зи бекасӣ чӣ малол,
Чу ғам рафиқу бало ёру дард мӯнис шуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. *маҷ.* хастагӣ, монда шудан.

Туро малол нагирад ҳаме зи бахшидан,
Магар зи табъи ту роҳи адам гирифт малол. *Муиззӣ*

**МАЛОЛАТ** *а.* ملالت 1. ранҷиш, озурдагӣ, безоршавӣ; андӯҳ, ғам, ғусса.

Чун дар нусхаи арабӣ зикри чизҳое буд, ки даркор набуд ва низ табиатро аз хондани он малолате меафзуд, зикри он чизҳо карда нашуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

На ман зи беамалӣ дар ҷаҳон малуламу бас,
Малолати уламо ҳам зи илми беамал аст. *Ҳофиз*

Он аз дасти вай бишуда, ҳамвора изҳори малолат мекард ва тангдилӣ менамуд. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* хастагӣ, монда шудан, нотобӣ.

Малолати Қутбшоҳ рӯз ба рӯз мунҷар ба таби диқ шуда,... даргузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МАЛОМ** *а.* ملام сарзаниш, накӯҳиш, таъна.

Гар бибахшояд, бувад бахшоиши ӯ бе малом,
В-ар биёмурзад, бувад омурзиши ӯ бе малол.
*Муиззӣ*

**МАЛОМАТ** *а.* ملامت сарзаниш, накӯҳиш, таъна.

Ҳар кӣ дурӯғ гӯяд, сазои ӯ маломат бошад.
*Носири Хисрав*

Ошиқ чӣ кунад, гар накашад бори маломат,
Бо ҳеҷ диловар сипари тири қазо нест. *Ҳофиз*

**МАЛОМАТГАР** ملامت‌گر сарзанишкунанда, никӯҳишкунанда, таъназананда.

Аз сухани пири маломатгараш
Гирьякунон зуд гузашт аз сараш. *Низомӣ*

Аз содадилӣ пири маломатгари моро
Завқи маи рангину руxи сода набошад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАЛОМАТДИДА** ملامت دیده ранҷида, ранҷкашида; андӯҳдида; бадбахт.

Бад-он мушкӯ, ки фармудӣ, расидам,
Дар он муште маломатдида дидам. *Низомӣ*

**МАЛОМАТКУН** ملامت‌کن накӯҳиш ва сарзанишкунанда.

Ситоишсароён на ёри туанд,
Маломаткунон дӯстдори туанд. *Саъдӣ*

**МАЛОҲАТ** *а.* ملاحت 1. шӯрӣ, намакинӣ.

Сар наёвард бурун ҳеҷ кас аз мазраи ишқ,
Донасӯз аст замине, ки малоҳат дорад. *Соиб*

2. *маҷ.* ҳусни банамак, сабзи банамак; ситорагармӣ, ҷозибадорӣ.

Нӯҳ ибни Мансур писаре дошт, ки ҳаргиз чашми рӯзгор он малоҳат надида ва гӯши замона он сабоҳат нашунида. *«Хористон»*

Рухаш меҳру сабеҳи ӯ сабоҳат,
Лабаш лаълеву кони ӯ малоҳат. *Ҳозиқ*

Ба ҳусну малоҳат адимуннназир,
Шуда маҳви рӯяш сағиру кабир. *Шоҳин*

**МАЛОҲИДА** *а.* ملاحده *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мулҳид.**

Эшон малоҳида будаанд баддин, бадэътиқод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Фидоиёни малоҳида интиҳози фурсат намуда, худро ба хаймаи халифа афкананд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** номи махсуси пайравони Ҳасани Саббоҳ.

**МАЛОҲӢ** *а.* ملاهی *ҷ.* **малҳо.**

Муҳол аст, ки бо ҳусни талъати эшон гирди малоҳӣ гардад ва ё қасди маноҳӣ кунад. *Саъдӣ*

[Ҷамшед] айёми ҳаётро дар иртикоби малоҳӣ масруф гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛСУМ** *а.* ملثوم бӯсидашуда.

Амир ... аз он ҷониб расида аномили Фаёзро ба лаби адаб муқаббал ва малсум гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛУЛ** *а.* ملول озурдахотир; андӯҳнок, хафа, ғамгин; безор.

Ғуроб ҳам аз муҷоварати тӯтӣ ба ҷон омада буд ва малул шуда. *Саъдӣ*

Дарвеши дилшикаста дар гӯша малулу озурда нишаст. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МАЛУМ** *а.* ملوم маломатшуда, сарзанишьёфта.

Қудуз гуфт: Раъи ман он аст, ки ба иттифоқ рӯй ба ҷанг оварем, агар зафар ёбем, фаҳувалмурод, ва илло назди халқ малум набошем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Тамаъ хислате мазмум аст ва марди томеъ ба ҳама забонҳо малум. *Авфӣ*

Ва онон, ки дар ин варта қадам ниҳоданд, зиёнкор ва малум бошанд ва онон, ки дар каноранд, макрӯҳ ва мазмум. *Аҳмади Дониш*

**МАЛФУФ** *а.* ملفوف печидашуда, пӯшидашуда дар лифофа ва парда; **малфуф гардонидан** а) дар чизе печондан; б) *киноя аз* боздоштан.

...Ӯро аз мушоҳадаи чеҳраи савоб малфуф гардонида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛЪОН** *а.* ملآن пур, мамлу; ✧ **малъон сохтан** аз роҳ баровардан; барангехтан, таҳрик кардан.

Баҳлули махзул амир Боязидро бат албис ва ҳила малъон сохта ба Ниҳованд муставлӣ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛЪУН** *а.* ملعون рондашуда, лаънат кардашуда, лаънатӣ.

Гуфт: Эй малъун, чаро истодаӣ?
Гуфт: Хиштам зери сар бинҳодаӣ. *Аттор*

Ҳоруни малъун амр кард, тоифае дар камин бошанд, ӯро гирифта биёваранд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МАЛӢ** I *а.* ملی **1.** муддати давомдор; **2.** давомдор, тӯлонӣ.

Ҳеҷ лаззатеро бидуни лоҳиқаи малӣ натавон ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛӢ** II *а.* ملی **1.** сарватманд, соҳибмол, тавонгар; молдори некӯмуомила; 2. *маҷ. д.* сифати худо.

Коҳилам чун офаридӣ, эй малӣ,
Рӯзиям деҳ ҳам зи роҳи коҳилӣ. *Румӣ*

**МАЛҲАМА** *а.* ملحمه ҷанги хунин, кушокушӣ.

То ба пушти Одам аслофаш ҳама
Меҳтарони разму базму малҳама... *Румӣ*

**МАЛҲО** *а.* ملهی асбоби айшу ишрат, асбоби хушгузаронӣ.

**МАЛҲУЗ** *а.* ملحوظ **1.** мулоҳиза кардашуда, дар назар дошташуда.

Масалан, агар доияи тасхири Эрон дорад ва чунон бинамояд, ки ба Туркистон меравад, ин шарт вақте малҳуз бувад, ки ҷаҳонгирӣ матлаб бувад. *Аҳмади Дониш*

**малҳузи назар** дар назари эътибор гирифташуда.

Султон падари ӯро аз Ҳирот ба Ғазнин талабида, малҳузи назари отифат гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ҷои дидбонӣ.

Фармон дод ... се малҳуз сохтанд, чунон чи бар қалъа мушриф буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЛҲУФ** *а.* ملهوف андӯҳгин, дилсӯхта, ситамдида, ғамзада.

Сухан ба нияти ионати мазлумон ва иғосати малҳуфон бояд гуфт. *Авфӣ*

Баракоти қалами муборакрақами он ҷаноб нисбат ба малҳуфони раият ва мазлумони барият дар сурати корсозӣ ва сифати дилнавозӣ мутазоиф ва мутазоид бод! *Восифӣ*

**МАЛҶАЪ**||**МАЛҶО** *а.* ملجأ || ملجا паноҳгоҳ, ҷои амн ва паноҳ.

Ба ғайри остони ту малҷаъ ва малозе надорам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАМАР(Р)** *а.* ممر **1.** гузаргоҳ, роҳи мурур ва убур, гузар.

Оби Ҷайҳун бар мамарри эшон бастанд ва аксари лашкари эшон дар ваҳал ҳалок шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *маҷ.* восита, тариқ, роҳ.

Агар шахсеро дар хона карда, дари онро масдуд гардонанд, рӯзии он шахс аз кадом мамар ба ӯ расад? *«Равзат-ус-сафо»*

Агар меҳоҳӣ, ки дар мулозамати ман бошӣ, осудахотир бош, ки аз ҳеҷ мамар газанде ба ту нахоҳад расид. *«Нигори дониш»*

**3.** *маҷ.* хусус, боб, бобат; **аз ин мамар(р)** аз ин хусус, аз ин боб, дар ин бора.

Муизуддин Муҳаммад аз ин мамар барошуфта, дар ин карат бо лашкари ҷаррори хунхор ... ба Лоҳур даромад. *«Таърихи Фаришта»*

Маҷнун бишукуфту нома сар кард,
Дар нома сухан аз ин мамар кард... *Шоҳин*

**МАМДУД** *а.* ممدود **1.** кашидашуда, мад(д) додашуда, дароз.

Зилли мамдуди хами зулфи туам бар сар бод,
Қ-андар ин соя карори дили шайдо бошад. *Ҳофиз*

**2.** дорои аломати мад(д) (дар бораи алиф).

**МАМДӮҲ** *а.* ممدوح **1.** он кӣ дар ҳаққи ӯ мадҳ (мадҳия) навишта мешавад, одами мадҳшуда.

Мадҳ чун гӯӣ, қадри мамдӯҳ бидон. *«Қобуснома»*
Мамдӯҳ чун карим бувад, гар зи шеъри ӯ
Ҳар байтро хизонаи гавҳар диҳад, сазост. *Ҷомӣ*

**2.** писандида, нек.

Он чӣ аз ҳаким содир шавад, ҷумла мухтор ва мамдӯҳ аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Ва ҳукаморо ихтилоф аст, то саодат мамдӯҳ аст ё на. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАМЗУҶ** *а.* ممزوج имтизоҷъёфта, омехта, махлут.

Гар май диҳӣ, мамзуҷ деҳ, к-ин вақт май мамзуҷ беҳ,
Бо май гулоби ноб деҳ, чун ашки аҳрор омада. *Хоқонӣ*

**МАМЛАҚА||МАМЛАҚАТ** *а.* مملکه || مملکت **1.** кишвар, сарзамин, диёр, бум.

Ва охирин касе, ки ин мамлакат аз дасти вай берун рафт, Абӯисҳоқ Иброҳим бинни Холид... буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Мамлакат вақте шавад эмин, ки бо пӯлоди теғ
Пеши Яъҷуҷи бало садде кашӣ Искандарӣ. *Салмони Соваҷӣ*

Накди ҷонро лаби хомӯш нигаҳбон бошад,
Рахнаи мамлакати дил лаби хандон бошад. *Соиб*

**мамлакати маҳруса** ҳудуди ҳифзшавандаи мамлакат, мамлакат, қаламрави подшоҳ.

Рухсат талабид, то Тоҳирро аз мамлакати маҳруса берун кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ҳукуматронӣ, мулкдорӣ, подшоҳӣ.

Чун мамлакати эшон мустаҳкам шуд, дар дин тахлитҳо карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАМЛАҚАТӢ** مملکتی ҳамватан, ҳамшаҳрӣ.

Мардумони мамлакатӣ, ки доред, ҷамъ кунед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАМЛУ(В)** *а.* مملو **1.** пур кардашуда, оганда, пур.

Ҳар байт завраќе буд мамлуи лаолии маонӣ, ки ғаввоси фикрат аз қаъри баҳри маонӣ берун овардааст. *Восифӣ*

Бар шаш уштур дувоздаҳ сандуқи нуқра, ки ҳар сандуқе мамлув буд аз ҷавоҳири гаронмоя, бор карда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* тамом, пурра (дар бораи моҳ).

**МАМЛУҚ** *а.* مملوک **1.** банда, ғулом.

Бахти ту молику фалак мамлук,
Рои ту омиру ҷаҳон маъмур. *Муиззӣ*
Зиҳӣ, молик, зиҳӣ соҳибтасарруф,
Қи мамлукаш бувад шоҳе чу Юсуф. *Ҳозиқ*

**2.** аскари зархарид, ғуломи зархариди askаршуда, аскаре, ки аз ғуломбачагони зархарид ҷамъ оварда мешуд.

**МАМНУН** *а.* ممنون неъмат додашуда, миннат ниҳодашуда, миннатдор, муташаккир.

Ӯ маро мамнуни миннати худ гардонид. *Авфӣ*

Ҳеҷ кас аз кибори умарои Хуросон ва маорифи давлат намонд, ки маҳзузи эҳсон ва мамнуни имтинони ӯ нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАМНӮЪ** *а.* ممنوع манъ кардашуда, қадаған; **мамнӯъ шудан** манъ шудан.

Аз он ҷамоат се нафар аз он сафар мамнӯъ шуданд. *Восифӣ*

Баъд аз муболаға дар заҷру манъ дид, ки мамнӯъ намешавам. *Аҳмади Дониш*

**МАМОЛИК** I *а.* ممالک *ҷ.* **мамлака||мамлакат** 1.

То шуд аз номи шарифат номдор ангуштарин,
Бар мамолик ёфт дасти иқтидор ангуштарин. *Восифӣ*

Ки бар худ бандае овард молик,
Ки натвон ёфт мислаш дар мамолик. *Ҳозиқ*

**МАМОЛИК** II *а.* ممالیک *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мамлук.**

Мамолики вай ӯро ба даст нигоҳ медоштанд, то аз маркаб наяфтад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *таър.* номи силсилаи ҳукмронони Миср.

**МАМОЛИКСИТОН** ممالکستان тасхиркунандаи мамлакатҳо, ҷаҳонгир, кишваркушо.

Чунин гӯяд аз васфи соҳибқирон,
Вилояткушову мамоликситон... *Шодӣ*

**МАМОТ** *а.* ممات марг; *муқобили* **ҳаёт** I.

Аз умарои он ҷаноб шайх Зуннун ва Муҳаммадбекро низ ҳамон шаб шарбати мамот ҷашониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳаёту мамоте, ки рӯ медиҳад,
Зи таъзими маъбуд бӯ медиҳад. *Шодӣ*

**МАМСӮҲ** *а.* ممسوح **1.** масҳкашида, ба даст молидашуда; **2.** соидашуда, суфта кардашуда.

Афсаре мукаллал, ки қитъае лаъли мамсӯҳ ба вазни бисту чаҳор мисқол дар он таъбия буд, ... махсус гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАМШУҚ** *а.* ممشوق **1.** аспи миёнборик; **2.** ростқад, мавзунқомат, зебо (оид ба маҳбуба).

Чу баргашт аз ман он маъшуқи мамшуқ,
Ниҳодам собириро санг бар дил. *Манучеҳрӣ*

**МАН** I من **1.** *ҷонишини шахсии шахси якӯми танҳо*; **2.** дар ибораҳои изофӣ соҳибиятро ифода мекунад.

Ман аз ҳар даре гуфта дорам басе,
Шуниданд гуфтори ман ҳар касе. *Саъдӣ*

◇ **ману мо** худбинӣ, худписандӣ; ғурур; *муқ.* **мо** I **(мову ман).**

**МАН** II من миқёси вазн, ки дар ҷойҳои мухталиф гуногун будааст, мас. мани Самарқанд — 8 пуд, мани Табрез—қариб 3 кг аст ва дар истилоҳи шариат як ман (мани шаръӣ) 180 мисқол (846г) аст.

Ва кор бар эшон душвор шуд, то андар лашкари эшон як ман нон ба се дирам шуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Як зарра хоки кӯи ту он ҷо, ки арз ёфт,
Дар вазни эътибор баромад ҳазор ман.
*Бадри Чочӣ*

**МАН** III ||**МАНН** *а.* من тарангабин, таранҷабин, шабнаме, ки бар рӯи барги баъзе дарахтон ва хорҳо рехта то пагоҳ ба ширан бастаи бисёр ширин мубаддал мешавад; хоршакар.

Ман гарчи талхкомтар аз соғари майам,
Алфози дурфишонам ширинтар аз ман аст.
*Бадри Чочӣ*

**манну салво** тарангубин ва асал; *муқ.* **салво I (салвою ман).**

Ҷамъеро дона шуд, ки аз манну салво бештар аз кафофи якрӯза баргиранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАН** IV *а.* من кӣ, он ки, касе ки (дар иборахои арабӣ меояд).

**МАНБАЛ** *а.* منبل *ниг.* **мунбил.**

**МАНБАТ** *а.* منبت *ниг.* **манбит.**

**МАНБАЪ** *а.* منبع **1.** чашма, ҷои ҷӯшида баромадани об аз замин.

Ва ҳам инчунин дар обе, ки ҳанӯз аз манбаъ наҷӯшида мироб ришва ситонад. *Аҳмади Дониш*

**2.** сарчашма, маъхаз, маҳалли баромад, маншаъ.

Ва манбаи нафси нотиқа дил аст. *Аҳмади Дониш*

**МАНБИТ**||**МАНБАТ** *а.* منبت рустангоҳ, сабзишгоҳ.

Манбиташро сӯхтӣ аз беху бун,
Ки дигар тоза нагаштӣ он кухун. *Румӣ*

**МАНГ** I منگ қимор.

Дунъё қиморхонаи дев асту андар-ӯ
Мо мангиёгарону аҷал нақшбини манг. *Сӯзанӣ*

**МАНГ** II منگ **1.** ниҳоли банг; **2.** тухми банг, ки аз хӯрданаш ақл халалпазир мешавад.

Харманг хӯрд, гӯӣ девона шуд ба шаҳр,
Харзахра хӯрда будӣ боре ба ҷои манг. *Сӯзанӣ*

**МАНГИДАН** منگیدن паст ва оҳиста гап задан, пичир-пичир кардан, пичиррос задан.

Ҳеҷ пинҳон менашуд аз вай замир
Буд бар мазмуни дилҳо ӯ амир,
Бас ҳаме мангид бо худ зери лаб
Дар ҷавоби фикратам он булъаҷаб. *Румӣ*

**МАНГИЁГАР** منگیاگر қиморбоз.

Дунъё қиморхонаи дев асту андар-ӯ
Мо мангиёгарону аҷал нақшбини манг. *Сӯзанӣ*

**МАНГУЛА** منگله гиёҳи даштӣ.

Гашт пур мангула ҳама лаби кишт,
Дод дар ҷаҳон нишони биҳишт. *Абӯшакури Балхӣ*

**МАНДА** منده мундӣ, кӯзаи даста ё даҳаншикаста.

Раво набувад, ки бо ин фазлу дониш
Бувад шурбам ҳаме доим зи манда. *Фароловӣ*

**МАНДАЛ** I *ҳ.* مندل **1.** хатти доиравие, ки афсунгарон ва азоимхонон дар гирди худ мекашанд ва ба даруни он нишаста дуо мехонанд.

Надид танбали ӯю бидид мандали ӯй,
Дигар намояду дигар бувад ба сони сароб.
*Рӯдакӣ*

Нест ҷуз ҳарза мандалу танҷим,
Зан бувад суғбаи чунин таълим. *Саноӣ*

**2.** номи созе, ки навъе аз духул аст.

Потара аз рӯи тамасхур мандали худро, ки навъе аз созҳои Ҳинд аст, пеши вай андохт.
*«Таърихи Фаришта»*

Ғулғулаш ҳар куҷо дамида фусун,
Бодпаймост мандали гардун. *Бедил*

**МАНДАЛ** II *ҳ.* مندل уде ки дар Мандал ном шаҳре дар Ҳинд ҳосил мешавад.

Аз барои қути дил гар бухуре боядам,
Сандалу мандал наёбам ғайри ҷӯби арсу тоғ.
*Ибни Ямин*

**МАНДАЛНАВОЗ** مندلنواز навозандаи мандал; *ниг.* **мандал I 2.**

**МАНДАЛӢ** مندلی мандалнавоз, навозандаи мандал; *ниг.* **мандал I 2.**

Фалак ранги рӯ бохт з-ошӯби ӯ,
Чӣ сон мандалӣ гашт саркӯби ӯ. *Туғро*

**МАНДИЛ**||**МИНДИЛ**||**МИНДАЛ** *а.* مندل || منديل рӯймол, рӯймолча; миёнбанд.

Шайх омад ва бар болои сари вай биистод ва остини худ бо мандили худ бар сари он шахс пӯшид.
*Ҷомӣ*

**МАНДУР** مندور **1.** ғамнок, парешонҳол.

Худовандам наколи оламин кард,
Сиёҳу сарнигуну кард мандур. *Манучеҳрӣ*

**2.** монда, хаста, шалпар аз бисьёрии кор, ҳаракат ва роҳгардӣ.

**МАНДУРӢ** مندوری **1.** ғамгинӣ, парешонҳолӣ.

Баҳори хуррам наздик омад аз дурӣ,
Ба шодкомӣ наздик шав, на мандурӣ.
*Ҷуллоби Бухорӣ*

**2.** мондагӣ, шалпарӣ аз кор ва роҳгардӣ.

**МАНЕЪ** *а.* منيع **1.** боздоранда; **2.** *маҷ.* баланд ва мустаҳкам; баланди дастнорас.

Ҳеҷ паноҳе дар вақти нузули ҳаводис манеътар аз сабр нест. *Авфӣ*

Тоқи рафеъ ва сақфи манеъ ва хайма бар сари турбати вай кашиданд. *«Хористон»*

Қасрҳои рафеъ ва имороти манеъ дидам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАНЗАР** *а.* منظر **1.** мадди назар, ҷое ё чизе ки ба он назар дӯхта мешавад, объекти мушоҳида.

Гуфто, ки туро ин сабр дар ишқ диҳад шангӣ,
Машҳуди ҷаҳон гардӣ ҳам нозиру ҳам манзар.
*Шамси Табрезӣ*

2. нишемангоҳ, баландие, ки аз он ҷо атроф намоён мешавад, тамошогоҳ.

Тахтпоя равоқи манзари ӯ,
Карда ҷои нишаст бар сари ӯ. *Низомӣ*

Аз қазоро буд олӣ манзаре,
Бар сари манзар нишаста духтаре. *Аттор*

3. дар, даричаи болохона ва ғ.

...Аз манзарҳо ва ғурфаҳо ҳар соат хубрӯи дигар хешро ҷилва диҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

Равоқи манзари чашми ман ошьёнаи туст,
Карам намову фуруд о ки хона хонаи туст. *Ҳофиз*

4. сурат, чеҳра, рӯй, талъат.

Дили ман бе ту магар диданн бино чӣ кунад,
Дида бе манзари хуби ту тамошо чӣ кунад. *Камоли Хуҷандӣ*

5. чашм, дида.

Чун ту баргардию баргардад сарат,
Нофаро гарданда бинад манзарат. *Румӣ*

**МАНЗАРА** *а.* منظره **1.** дидгоҳ, назаргоҳ, нишемангоҳи баланде, ки аз он ҷо атроф намоён мешавад.

Маҳдӣ фурӯ нигарист ва фулларо дид, орзуш кард, канизакро бар манзара хонд ва пурсид... *«Таърихи Табарӣ»*

Бар манзарае нишаста буд, аз саропардае дид, [ки] дуд мебарояд. *Авфӣ*

2. дарйчаи болохона ва ғ.

Баниёт ба кох барнишаста шароб мехӯрд ва аз манзара назора мекард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МАНЗИЛ** *а.* منزل **1.** работе, ки дар масофаи муайяни роҳ барои дамгирии корвониён бино карда мешуд, ҷои фаромадани корвониён, истгоҳ, ҷои дамгирии мусофирон ва ма; ҳалли махсуси асп иваз кардани чопарҳо (қосидҳо)- корвонсарой.

Ибни Ямин, ба манзили мақсуд сар кашид
Ҳар кас, ки по ниҳод бар ин остони мо. *Ибни Ямин*

2. фосила ва масофаи мобайни ду истгоҳ.

Абӯмуслим аз Марв берун омад ва аз роҳи Омуй ба як манзил лашкаргоҳ зад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Зи оби чашми ман гил шуд ба роҳи ишқ манзилҳо,
Надонам, то чӣ гулҳо бишкуфад охир аз ин гилҳо. *Ҳилолӣ*

**манозил ва мароҳил** манзилҳон роҳ, қисмҳои муайяни роҳ, масофатҳои муайяни роҳ.

Қофила аз он марҳала рахт баста, манозил ва мароҳил паймуда ба Миср расиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**манзил кардан** а) нузул кардан, фуруд омадан; б) хона гузидан, ҷой гирифтан.

Ду раста дурри дандон чун аз лабат битобад,
Гӯӣ, магар Сурайё дар моҳ кард манзил. *Камоли Исмоил*

◇ **манзили бардошт** ҷои рехлат, ҷои кӯчиш ва сафар, манзили фурӯдошт.

Рахти аввал зи дари мистаба бардоштаем,
Ҳам бад-он манзили бардошт фуруд ор маро. *Хоқонӣ*

**манзили вопасин** *киноя аз* гӯр.

Эшон бад-он ҷо расида, шаҳидонро ба манзили вопасин расониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**манзили охират** олами мавҳумӣ, он дуньё.

Ва дар ҳадис омада, ки чун одамӣ ба манзили охират равад, ҳама амалҳо аз ӯ мунқатеъ гардад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**манзил буридан** *киноя аз* тай кардани манзилҳо.

Гуфт: Бишкастӣ дилам, то азмро кардӣ дуруст
Бо ҷафо пайвастану манзил буридан чун қамар. *Муиззӣ*

**МАНЗИЛА||МАНЗИЛАТ** *а.* منزله || منزلت мақом, мартаба, рутба, дараҷа, поя; мартабаи баланд.

Ҳама зи манзилату ҷоҳи ман сухан ронанд
Ба ҳар куҷо, ки дар офоқ маҷмаъушшуароcт. *Муиззӣ*

... Мударрис шуда, пояи қадру манзилаташ аз амсол ва ақрон гузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ба манзилаи...** ба дараҷаи..., ба монанди...; ба сифати..., ҳамчун.

Ширхон Кутбхонро бо Исохон, ки ба манзилаи вазири ӯ буд, ба мулозамат фиристод. *«Таърихи Фаришта»*

Подшоҳон ба манзилаи абранд ва мурод аз абр борон аст. *«Фатҳнома»*

**МАНЗИЛГОҲ||МАНЗИЛГАҲ** منزلگاه || منزلگه фуромадгоҳ, истгоҳ.

Ба ногаҳ ба манзилгаҳе даррасид,
Ҳама марҳала пургулу сабза дид. *Хоҷу*

**МАНЗУД** *а.* منضود болои ҳам чидашуда, бар ҳам ниҳодашуда ҳамчун рахт, матоъ ва ғ.; чида, анбошта.

Мезанад сангрезаи рудаш
Таъна бар баҳру дурри манзудаш. *Ҷомӣ*

**МАНЗУМ** *а.* منظوم **1.** ба интизом ва тартиб даровардашуда; *муқобили* **мансур** I 1.

Ҳар куҷо касрате фарз кунанд, бе раиси қоҳир онро манзум гардонанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** ба ришта кашидашуда; **3.** *маҷ.* ба назм овардашуда, сухане, ки ба қолиби муайяни вазну қофия даровардa шудааст; мавзун, равон; *муқобили* **мансур** I 3.

Инро..., ки на манзум аст ва на мафҳум, чӣ гуна дар савт оварам? *Авфӣ*

...Дар он айём ғазале ғарро манзум намуда, назди муқарраби ҳазрати султонӣ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**гавҳари манзум** а) гавҳари ба ришта кашидашуда; б) *киноя аз* шеъри мавзун ва равон.

Ҳофиз ин гавҳари манзум, ки аз табъ ангехт,
Асари тарбияти Осафи сонӣ донист. *Ҳофиз*

**МАНЗУМА** *а.* منظومه **1.** *муаннаси* **манзум.**

[Мавлоно Ҳотифӣ] китоби «Темурнома»-и манзума чун дурри шоҳвор ва лаолии обдор марқуми қалами гавҳарбор ва хомаи бадоеъосор гардонид муштамил бар чаҳор ҳазор байти маснӯи матбӯъ. (3) *«Фатҳнома»*

**2.** асари манзум, асари назм кардашуда ҳамчун маснавӣ; порчаи назм.

Бар ин нақш мансубае кас набохт,
Бад-ин вазн манзумае кас насохт. *Хоҷу*

**МАНЗУР** *а.* منظور **1.** назаркардашуда, мушоҳидашаванда; малҳуз, дар назар гирифташуда, ба назари эътибор гирифташуда.

Ба василаи яке аз наздикон шарафи хидмат дарьёфт ва манзури назари подшоҳӣ гашт. *«Нигори дониш»*

...Ин сурат манзури нигоҳи кайфиятофарин гардида. *Бедил*

**2.** намоён, падидор, ошкор.

Зи паргори Зуҳал хуршед манзур,
Ба Далв-андар фиганда партави нур. *Низомӣ*

Чӣ гуна дар назари ҷилваи ту манзурам,
Ки ҳамчу оина аз чашми хеш мастурам. *Шоҳин*

**3.** он кӣ назарҳо ба ӯ дӯхта шудааст; *маҷ.* мақбул, писандида.

Биё ба ҳалқаи риндон, ки инчунин манзур
Миёни аҳли назар беназир меояд. *Камоли Хуҷандӣ*

Манзури хирадманди ман он моҳ ки ӯро
Бо ҳусни адаб шеваи соҳибназарӣ буд. *Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* мақсуд, матлуб.

Манзури ман зи мадҳ ба ҷуз дониши ту нест,
Яъне маро зи аҳли таваққӯъ гумон мадор! *Шоҳин*

**МАНИЙЯ** *а.* منیه марг, аҷал.

Бо он ки паҳлу бар бистари манийя ниҳода буд, пунбаи ғафлат аз гӯш намекашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНИШ** منش **1.** табиат, хӯ, сиришт.

Чу оини пайкор шуд сохта,
Манишҳо шуд аз меҳр пардохта. *Низомӣ*

**2.** ҷавонмардӣ, саховат, карам.

Маниш бояд аз мард чун сарв рост,
Агар бурзу боло надорад равост,
Сарат сабз боду танат арҷманд,
Маниш баргузашта зи чархи баланд. *Абӯшакури Балхӣ*

**3.** бузургӣ, ҷоҳу ҷалол.

Чунин гуфт Пармуда ӯро, ки ман
Сарафроз будам ба ҳар анҷуман.
Кунун бе маниш зинҳорӣ шудам,
Зи авҷи баландӣ ба хорӣ шудам. *Фирдавсӣ*

**4.** майл, хоҳиш, ҳавас, иштиёқмандӣ.

Фузун з-он фиристам, ки дорӣ маниш,
Набошад ба бахшиш маро сарзаниш. *Фирдавсӣ*

◇ **маниш хостан** *аз чизе, касе* малӯл шудан ва ба дод омадан аз чизе, касе.

Зи доропарастӣ маниш хоста,
Ба меҳри Сикандар биёроста. *Низомӣ*

**тез кардани маниш** *бар чизе* муштоқ ва ҳарис шудан ба чизе, моил кардани табиат бар чизе.

Ба ҳар ханда, к-аз лаб шакаррез кард,
Шакархандаеро маниш тез кард. *Низомӣ*

**МАНКУБ** *а.* منکوب **1.** накбатзада, бадбахт, ба сахтӣ дучоргардида.

Ту мағлуб ва манкуб ҳоҳӣ шуд. *Авфӣ*

Ба зарби шамшер муҳимми он манкубро ба қатъ расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** манфур, лаънатӣ.

Лек аз он ҷо, ки золими манкуб
Нест анҷоми кор, ҷуз мағлуб... *Бедил*

**МАНКУС** *а.* منکوس сарнагун, вожгуна, чаппашуда, сарозер.

Толеат гашт бе шаке манҳус,
Бахти Қоруни ту шавад манкус. *Саноӣ*

Бародар қасди бародар кард, писар дар ҳалок ва заволи падар кӯшид, то маҷмӯъ маққур ва мағлуб гаштанд ва алами давлати ҳар як манкус шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНКӮҲ** *а.* منکوح никоҳ кардашуда.

**МАНКӮҲА** *а.* منکوحه зани никоҳӣ, зани ақдбаста, зани қонунӣ, завҷа.

Гуфт: Ман манкӯҳаи Исмоилам. *«Равзат-ус-сафо»*

Манкӯҳаи Ваҳаб гуфт: Туро ба худо савганд медиҳам, ки маро ба фироқ мумтаҳан нагардонӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНН** *а.* من *ниг.* **ман** III.

**МАННОН** *а.* منان **1.** бисьёр миннатгузоранда, бисьёр некикунанда, бахшанда, неъматдиҳанда; **2.** *д.* сифати худо.

Ин молро баргирифта, ба мурофақати эшон дар ҳифзи малики маннон равон шав. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАННОНА** *а.* منانه *муаннаси* **маннон** 1.

[Фозили доно] гуфт: Аз занони салита иҷтиноб лозим аст ва онҳо ба се қисманд: аввал зани ҳаннона, дуввӯм маннона, сейӯм зани аннона. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МАННОЪ** *а.* مناع сахт манъкунанда, бисьёр боздоранда; хасис, мумсик.

Чу маннои хайр ин ҳикоят бигуфт,
Зи ғайрат ҷавонмардро раг нахуфт. *Саъдӣ*

**МАНОАТ** *а.* مناعت **1.** устуворӣ, мустаҳкамӣ; **2.** бузургӣ, баландӣ.

Қавоиди қасри иқболи шоҳзода сифати рифъат ва маноат гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОБЕЪ** *а.* منابع *ҷ.* **манбаъ.**

**МАНОБИР** *а.* منابر *ҷ.* **минбар.**

Раъси манобир ва вуҷӯҳи данонир ба исму лақаби Муртазо музайян ва мунаввар гардад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОЗИЛ** I *а.* منازل *ҷ.* **манзила**||**манзилат.**

**МАНОЗИЛ** II *а.* منازل *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **манзил.**

Равон гаштанд чун моҳу кавокиб
Манозил то манозил сӯи мағриб. (2) *Ҳозиқ*

**2.** *нуҷ.* вазъияти гуногуни Моҳ дар бурҷҳо.

Зи баҳри дӯстии ҳар ду дар манозили хеш
Ба шакл гоҳ чу наъл асту гоҳ чун лаган аст. *Муиззӣ*

**МАНОЗИЛШИНОС** منازل شناس роҳбалад, роҳдон; роҳбар.

Салотини узлат, гадоёни ҳай,
Манозилшиносони гумкардапай... *Саъдӣ*

**МАНОЗИР** *а.* مناظر *ҷ.* **манзар.**

**МАНОЛ** *а.* منال маҳалли ҳосилшавии молу пул ҳамчун замин, мулк, боғу ҳавлӣ, дӯкон, осиё ва обҷувоз; ҷои мадохил; мулк, дороӣ, маҳсули кишт.

Аз замона манол, Хоқонӣ,
Гарчи дар ғурбатат манол намонд. *Хоқонӣ*

Фармуд, ки амирзода султон Ҳусайн ... бо дигар умаро мутаваҷҷеҳи ҷониби Қуния ва Оқ шаванд ва маноли он ҷоро ҷамъ кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОМ** *а.* منام **1.** хоб дидан, он чӣ ки инсон дар хоб мебинад, хоб.

Аз ғизои мухталиф ё аз таом,
Табъи шӯрида ҳамебинад маном. *Румӣ*

Баъд аз он фармуданд, ки воқеаи маноми фалониро таҷриба кардаем, ҳаргиз тахаллуф накарда ва он чунон ки таъбир ёфта, тағьир пазируфта. *Восифӣ*

**2.** хобгоҳ, ҷои хоб.

*Лашкариёни Кушлук, ки дар мақом ва маноми мусулмонон манозил доштанд, чун симоб дар хок ночиз шуданд. «Равзат-ус-сафо»*

**МАНОР||МАНОРА** *а.* منار || مناره **1.** ҷои нур, чароғпоя, сутуни баланди фонусдор, ки ҳамчун нишонаи роҳ сохта мешавад.

Ба баҳри зулмот расид, роҳ пайдо набуд, фармуд, то ба ҳар миле роҳ манорае бисохтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *бинои баланди сутунмонанди масҷид ва мадраса* ки ба таври алоҳида аз чӯб, санг ва ё хишт сохта мешавад *ва дар болои он муаззинон азон мегӯянд.*

Ва дар муддати панҷ сол манораро Абӯабдулло баровард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МАНОС** *а.* مناص **1.** гурехтан, фирор кардан; гурез; гурезгоҳ.

Чандон ки пешу пас нигарист, роҳи халос ва манос масдуд дид, биззарура ба қазо ризо дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** паноҳгоҳ, ҷои фирор, гурезгоҳ.

Ба Қаъба аз дари хисрав чӣ меравӣ, Шоҳин,
Бас аст хоки дараш ҷабҳаро матофу манос. *Шоҳин*

**МАНОСИБ** *а.* مناصب *ҷ.* **мансаб.**

Ва ҳамчунин дар маносибҳои дигар ихтилоли фоҳиш роҳ ёфт, ки дар баъзе мавоқеъ одамоне, ки ҳеҷ мактаб нарасида буданд, ба мансаби қазо ва раёсат расиданд. *Аҳмади Дониш*

**МАНОСИК** *а.* مناسک *ҷ.* **мансик.**

Чун ҳаҷ бигзорид ва шароити маносик ба ҷой овард, ба ватан муроҷаат намуд. (2) *Авфӣ*

**МАНОТ** I *р.* منات (*шакли тағьирёфтаи калимаи русии монета*) **1.** сӯм, рубль; **2.** қадр, мартаба, арзиш; ◇ **маноти эътибор** воситаи ба даст даровардани эътибор ва обрӯ.

Гарчи пулдорист дар олам маноти эътибор,
Ғам махӯр аз бепулӣ, Бепул, ки дарьё бепул аст. *Савдо*

...Дар ирҷои хадамот ва тафвизи маносиби арҷманд рафтори писандро маноти эътибор гардонад. *Аҳмади Дониш*

**МАНОТ** II منات || مناة *номи яке аз ду бут — олиҳа* (Лот ва Манот), ки пеш аз паҳншудани дини ислом баъзе қабилаҳои араб онро мепарастидаанд.

Буте дидам аз оҷ дар Суманот
Мурассаъ чу дар ҷоҳилийят Манот. *Саъдӣ*

**МАНОТ** III *а.* مناط **1.** ҷои бастан ё овехтани чизе; **2.** матлаб, мақсад.

**МАНОТИҚ** *а.* مناطق *ҷ.* **минтақа.**

Фармуд, то канизакони хубсурати турфа тартиб доданд ва аммомаҳо бар сар ва манотиқ бар миён бастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОФЕЪ** *а.* منافع *ҷ.* **манфаат.**

Ба дарьё — дар манофеъ бешумор аст,
В-агар хоҳӣ саломат, бар канор аст. (2) *Саъдӣ*

Агарчи машаққати сафар бисьёр аст, манофеи ӯ низ бешумор аст. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Пас зарур афтод, ки манофеъ ва мазорри ҳар ду касбро ба шумор орем, фавоид ва маҳосили ҳар ду муктасабро бисанҷем. (1) *Аҳмади Дониш*

**МАНОФИЗ** *а.* منافذ *ҷ.* **манфаз.**

Дар пеши ҳар як аз он тимсолҳо ҳавзе аз нуқра сохта буданд, ки аз манофизи он тамосил шаробу арақ ва соири мускирот берун омада дар он ҳавз мерафт. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОХ** *а.* مناخ *ниг.* **мунох.**

***МАНОХИР*** *а.* مناخر || مناخير *ҷ.* **минхар||минхор.**

Пас он гаҳ даҳан шӯю биниӣ се бор,
Манохир ба ангушти кӯчик бихор. *Саъдӣ*

◇ **манохири дар** чӯби махсус ба қадди дар, ки ба лаби табақаи чапи дар мечаспонанд, то ки табақаи ростро дар вақти пӯшидан нигоҳ дорад; бинии дар, биниидарӣ; **манохири дар пеш кардан** дарро кушодан (барои рафтан).

Рақибо, манохири дар пеш кун,
Ту шав низу андешаи хеш кун! *Низомӣ*

**МАНОШИР** *а.* مناشير *ҷ.* **маншур.**

Баъд аз он дар маношир исми ӯро ба ин унвон менавиштанд. (3) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОҚИБ** *а.* مناقب *ҷ.* **манқабат.**

Шарҳи маноқибатро бод осмон саҳифа,
То дар кафи Аторуд девони тоза бинӣ. (1, 2) *Хоқонӣ*

Ҳар касе саъи худ ва маноқиби худ мегуфт. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАНОҚИС** *а.* مناقص *ҷ.* **манқасат.**

Матолеъ аз маноқис маҳҷур ва автоди арбаа аз назари маноҳис дур бувад. (1, 2) *«Оини нигориш»*

**МАНОҲИС** *а.* مناحس *ҷ.* **манҳус.**

Асбоби маноҳису саодат ва атоёву балиёти эшон аз тариқи самъ маълум гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНОҲИҶ** *а.* مناهج *ҷ.* **манҳаҷ.**

*Соликони маноҳиҷи ҳикмати амалияро аз он ҳаззе вофию насибе кофӣ бошад.* *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАНОҲӢ** *а.* مناهی *ҷ.* **манҳӣ||манҳият.**

Ба ҷуз мар-туро мадҳ бошад манохӣ,
Ба ҷуз мар-туро ҳамд бошад масолиб. *Манучеҳрӣ*

Ва ба тарки ҷамоат ва намоз ва шунидани фаҳш ва лағв ва иқдом бар манохӣ ... матъун ва мардуд шавем. *Аҳмади Дониш*

**манохӣ ва малоҳӣ** бозиҳо ва асбобҳои айшу ишрати манъ кардашуда, бозиҳои ғайримашрӯъ.

Олоти манохӣ ва малоҳӣ аз мазомир ва танобир ва ғайри золик ба дасти хуросониён афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНСАБ** *а.* منصب рутба, дараҷа, мақом; мартабаи олӣ; шуғли расмӣ.

Ин мансаб на аз ҷиҳати мирос ёфтаам. *Авфӣ*

Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазлу ҳунар кунӣ пайванд. *Ҷомӣ*

**мансабу ҷоҳ** мақом ва рутбаи олӣ; *муқ.* **ҷоҳ 1 (ҷоҳу мансаб).**

Муфлиси ишқ надорад ҳунару мансабу ҷоҳ,
Хоки ин роҳ беҳ аз мамлакати рӯи замин. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАНСИК** *а.* منسک **1.** ҷои баҷоовардани русумоти динӣ; **2.** роҳу равиши ба ҷо овардани русумоти динӣ.

**МАНСУБ I** *а.* منسوب **1.** нисбат додашуда; вобаста кардашуда, тааллуқдор.

Афшона шористоне бузург дорад ва ҳисори устувор ва навоҳӣ ба вай мансуб бошад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Офтоб чун ба теғ кашидан мансуб аст, аз тарси қаҳраш зард баромада ҳар шом ба мағриб мухтафӣ мешавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** хеш, наздик.

Фаромарз... маҷмӯи мутааллиқон ва мансубони ӯро аз теғи интиқом бигузаронид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНСУБ II** *а.* منصوب **1.** насб кардашуда, ҷо кардашуда; таъин кардашуда; **2.** *грам.* калимае, ки дар забони арабӣ бо аломати фатҳа ба сифати пуркунанда меояд.

**МАНСУБА I** *а.* منسوبه *муаннаси* **мансуб I.**

**МАНСУБА II** *а.* منصوبه **1.** бозии моҳиронаи шатранҷ бо нуктаҳои борики он; *маҷ.* тадбири нозук, тадбири найрангомез.

Чунон пиндошт он мансубаро шоҳ,
Ки хисрав бохт он шатранҷ ногоҳ. *Низомӣ*

Дар он фармон чанд чиз қайд кунанд:... шеваи мухолафатро бар як тараф монанд ва аз мансубаҳои фалаки шӯъбадабоз ғофил набошанд... *«Фатҳнома»*

Яке рӯз мансубае соз кард,
Ба зеборухӣ фитна оғоз кард. *Шоҳин*

**2.** номи бозии ҳафтӯм аз бозии ҳафтгонаи нард.

**МАНСУР I** *а.* منثور **1.** парешон ва парокандашуда; *муқобили* **манзум 1.**

Мапиндорӣ изому лаҳму шаҳмам,
Рагу пай ҳамчунону ҷилд мансур. *Манучеҳрӣ*

Лаолие, ки бар авроқи лола шуд мансур,
Узори нозуки туст аз тарашшӯҳоти арақ. *Бадри Чочӣ*

**2.** ба ришта кашиданашуда; **лӯълуи мансур** лӯълуи пароканда, марворидҳои ҳанӯз ба ришта кашиданашуда.

Лӯълуст ба ёқут нуҳуфта лабу дондонт,
Ёқут шунидӣ садафи лӯълуи мансур. *Ломеӣ*

**3.** *маҷ.* бо наср навишташуда, равон; *муқобили* **манзум 3.**

Фасона куҳан буду мансур буд,
Табоеъ зи пайванди ӯ дур буд. *Фирдавсӣ*

Моро, ки на илм асту на маълум шудан,
Не хоҳиши мансуру на манзум шудан. *Бедил*

**МАНСУР II** *а.* منصور нусратёфта, ғолиб, чира, пирӯз, соҳиби дастбурд ва ғалаба.

Баъд аз кӯшиши бисёр Меҳлаб мансуру музаффар шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНСУРАН** *а.* منثورا**: ҳабоан мансуран** тамоман парешон, ҳамчун чанг пароканда, несту нобуд.

Оқибат аз қубҳи сарирати ӯ мафсадаҳо пайдо гашта, ки ба шаомати он номуси чандсола наздик буд, ки ҳабоан мансуран гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНСУС** *а.* منصوص бо далелу ҳуҷҷатҳои равшан ва қатъӣ исбот кардашуда, он чи бо таҳқиқу тафтиш ба субут расида аст.

**МАНСУСА** *а.* منصوصه *муаннаси* **мансус.**

... Бигузор, фароизи мансусаи мавфутаро тадорук кунӣ! *Аҳмади Дониш*

**МАНСУХ** *а.* منسوخ нест кардашуда, барҳам додашуда; бекор кардашуда; аз эътибор соқитшуда.

Мансух шуд ба гетӣ з-ин достону қисса
Ҳам қиссаи Сикандар, ҳам достони Доро. *Муиззӣ*

Носихи нусхаи саҳифаи боғ
Карда мансух таблаи аттор. *Убайди Зоконӣ*

Ва ҳама дафтарҳо, ки дар аҷоиботи олам навиштаанд, мансух хоҳад шуд. *Аҳмади Дониш*

**МАНСУҶ** *а.* منسوج **1.** бофта, бофташуда; **2.** порча, матоъ, қумош.

Ба мансуҷи Хоразму дебои Рум
Мутарро кунанд он ҳама марзу бум. *Низомӣ*

**МАНСӢ** *а.* منسی нисьён кардашуда, фаромӯшшуда, азьёдрафта.

Сурати воқеа аз хотири вай мансӣ ва маҳҷур гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНТИҚ** *а.* منطق **1.** нутқ, сухан; сухан гуфтан, гуфтор.

Пардаи он дона, ки деҳқон кушод,
Мантиқи мурғони Сулаймон кушод. *Низомӣ*

**2.** илмест доир ба қонунҳои тафаккур, хулосабарорӣ ва шаклҳои он, логика.

Пистаи шӯри ту машҳур ба фанни мантиқ,
Наргиси шӯхи ту мақсум ба ақсоми назар. *Бадри Чочӣ*

**МАНТИҚУТТАЙР** *а.* منطق‌الطیر **1.** забони мурғон, овози мурғон.

Кӯҳи донишро чу Довуд аз нафас
Мантиқуттайри хушовоӣ фирист. *Хоқонӣ*

2. номи як асари манзуми тасаввуфии Фаридуддини Аттор, ки аз нутқ ва мусоҳибаи паррандаҳои гуногун иборат аст; дар мисоли зерин ишора ба ҳар ду маъност.

Эй ба сархайли сабо сайри ту хуш,
Бо Сулаймон «Мантиқуттайр»-и ту хуш. *Аттор*

**МАНУБ** *а.* منوب касе, ки аз ҷониби касе дар коре ба наёбат баргузида шудааст, ҷонишиншуда, ноибгардида.

Не, ғалат гуфтам, ки ноиб ё мануб,
Гар ду пиндорӣ, қабеҳ ояд, на хуб. *Румӣ*

**МАНУТ** *а.* منوط вобаста, марбут, тааллуқьёфта ба чизе.

Аҳволи мавҷудот ё вуҷуди эшон манут ба қудрату ихтиёри инсонӣ аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ва дуввум, он чӣ вуҷуди ӯ манут ба тадбиру тасарруфи ин ҷамоат бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**манут ва марбут зич** вобаста ва тааллуқдор ба чизе, касе.

Маълум шуд, ки таҳаққуқи хилофат, ки ғояти эҷоди инсонӣ аст, ба илму амал мануту марбут аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАНФААТ** *а.* منفعت 1. суд, фоида.

Ва аз ҷамъ шудани эшон манфаате ба вай роҷеъ нахоҳад шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. даромад, пул ё моле, ки ба даст даромадааст.

Ва бо манфаати бисьёр бозгаштандӣ ва бад-ин сабаб аҳли ин деҳа тавонгар будаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МАНФАЗ** *а.* منفذ 1. ҷои нуфуз, ҷои даромадан, гузаргоҳ.

Гар оташ бар замин манфаз наёбад,
Замӣ бишкофаду боло барояд. *Низомӣ*

2. сӯрох; дарича.

Аз бинӣ ду манфаз ба ком кушода ва ду манфаз ба ҳар ду чашм аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва сабаби ғурриш ва фаввора задани оташ он бувад, ки аз тарафи манфаз бод аз берун ё аз дарун дар маҷрои ин мағора ҳодис гардад. *Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* даҳани кӯза.

То шавад з-ин кӯза манфаз сӯи баҳр,
То бигирад кӯзаи мо хӯи баҳр. *Румӣ*

**МАНШАЪ||МАНШО** *а.* منشأ||منشا 1. сарчашма, баромадгоҳи ибтидоӣ; ҷои пайдоиш.

Маро канаф кафан аст, алғиёс аз ин мавтин,
Маро мақар сақар аст, алъамон аз ин маншо. *Хоқонӣ*

2. *маҷ.* зодгоҳ.

*Маншаи ман ба шаҳре будааст аз диёри Ҳинд. «Анвори Суҳайлӣ»*

**маншаъ ва мавлид** ҷои таваллуд, зодгоҳ, ватан.

Аз маншаъ ва мавлиди худ ғурбат ихтиёр кардам. *Авфӣ*

3. *маҷ.* сабаб, боис.

*Маншаи маҳбас ва махлас ба ман низ маълум нашуд. Аҳмади Дониш*

**МАНШУР** *а.* منشور 1. нашр кардашуда, интишорьёфта; паҳн кардашуда ба миқдори бисьёр.

Эшонро китобҳои маншур аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. тааллуқдошта, мутааллиқ.

Пиру ҷавон гар хӯрад оби ҳаёт,
Марг бар ӯ муфзиву маншур нест. *Шамси Табрезӣ*

3. фармон, фармони подшоҳӣ; фармон ва ярлиқи подшоҳӣ барои додани мансаб, рутба ва ғ.

Ба хатти Чину Занг овард маншур,
Ки шоҳи Зангу Чин аз тахт шуд дур. *Низомӣ*

Ҳишом бинни Абдулмалик бинни Марвон Насри Сайёрро ба Хуросон амир гардонид ва маншури Хуросон ба вай фиристод. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. *маҷ.* имтиёзнома, номаи имтиёз ва бартарӣ.

Ба мардӣ зи хуршед маншур дошт. *Фирдавсӣ*

**МАНШУРХОН** منشورخوان касе, ки мутасаддии хондани маншур аст, хонандаи фармонҳои подшоҳӣ.

Навишта зи банди камар баркушод,
Ба маншурхонони даргоҳ дод. *Хоҷу*

**МАНЪ** *а.* منع боздоштан, нигоҳ доштан; монеъ шудан, *пешгирӣ кардан, роҳ надодан.*

Моро ба манъи ақл матарсону май биёр,
К-он шаҳна дар вилояти мо ҳеҷкора нест. *Ҳофиз*

Соҳиби хон чу буд аҳли карам,
Назад аз манъу заҷр бо ӯ дам. *Ҷомӣ*

**МАН-ЯЗИД** *а.* من‌یزید ибораи арабӣ буда, маънии «кӣ зиёд мекунад»-ро ифода менамояд ва дар муомилоти тиҷоратӣ дар вақти фурӯш ё ҳароҷ барои баланд бардоштани баҳои матоъ кор фармуда мешавад.

Бе маърифат мабош, ки дар ман-язиди ишқ
Аҳли назар муомала бо ошно кунанд. *Ҳофиз*

**МАН-ЯРҒАБ** *а.* من‌یرغب аз ҷумлаи арабии «ман ярғабу» кӯтоҳ шуда, маънои аслиаш «кӣ ба чӣ рағбат мекунад» буда дар истилоҳ ба маънои «ба таври бе малол ва бо хузуру дилхоҳ» меояд.

Ва халқе, ки умре ман-ярғаб маош карданд чӣ навъ эшонро интизом тавон овард? *Аҳмади Дониш*

**МАНӢ** I منی манманӣ, кибр, ғурур, худписандӣ.

Дило, то кай ҳамеҷӯӣ маниро,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро. *Рӯдакӣ*

Надонист дар боргоҳи ғанӣ,
Ки беҷорагӣ беҳ зи кибру манӣ. *Саъдӣ*

**маниву мой** манманӣ, кибру ғурур, худписандӣ.

Он касе, к-аз худ ба куллӣ даргузашт,
Ин маниву моии худ дарнавашт. *Румӣ*

**манию туӣ** кибру ғурур ва худписандӣ нисбат ба ҳамдигар, шахсоният.

Ҷаҳон чун набошад ба ҷон омада,
Манию туӣ дар миён омада. *Низомӣ*

**МАНӢ** II *а.* منی нутфа, сперма.

**МАНҚАБАТ** *а.* منقبت 1. ҳунар, фазилат; кори нек ва рафтори писандида, ки сазовори мадҳу ситоиш аст; 2. мадҳ, ситоиш, сано.

Ба адои шукру сипоси неъмат ва манқабат, чунончи расми хутабост, қиём намуда гуфт... *«Равзат-ус-сафо»*

Дар ин роҳ ба мадҳ ва манқабати Амир Араб ин ғазал тартиб ёфт. *Восифӣ*

**МАНҚАЗАТ** *а.* منقضت шикастагӣ ва нобудшавӣ.

Ва ин ҳар ду оқибат мӯҷиби манқазат ва заволи мулк гардад. *Аҳмади Дониш*

**МАНҚАЛ||МИНҚАЛ** *а.* منقل **1.** оташдоне, ки дар он оташ афрӯхта дар миёни хона мемонанд.

Дар пеши ӯ манқали оташ месӯхт. *Авфӣ*

Манқали оташ гули садбарг шуд, булбул куҷост,
То ҳазорон барги гул аз шӯъла бинад бе ниқоб.
*Мушфиқӣ*

**2.** кӯрае, ки дар он кабоби сихӣ мепазанд.

Туӣ, ки манқали симини маҳ бар оташи хур,
Зи баҳри базми ту қалби Асад кабоб ниҳад.
*Бадри Чочӣ*

**МАНҚАСАТ** *а.* منقصت **1.** камию костӣ, нуқсон, камбудӣ; айб.

Гуфт: Агар бикушоям, шояд, ки манқасати касе зоҳир гардад ва айбу нуқсони пӯшида беҳтар менамояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** зиён, зарар.

...Мабод манқасате ба зоти ӯ аз давлати тозаи Эрон бирасад... *Аҳмади Дониш*

**МАНҚУЗ** *а.* منقوض вайрон кардашуда, шикаста ва хароб кардашуда.

**МАНҚУЗА** *а.* منقوضه *муаннаси* **манқуз.**

Аз ҷониби дарвозаи манқуза рӯй ба шаҳр оварда, гурехтагон мутаваҷҷеҳи Димишқ шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНҚУЛ** *а.* منقول **1.** нақл кардашаванда, кӯчонда шаванда, *мас.* молу мулк; **2.** нақл кардашуда, ҳикоя кардашуда, гуфташуда.

Манқул аст, ки дар баробари зарробхонаи подшоҳи Беҷонагар шаҳнагоҳ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНҚУЛОТ** *а.* منقولات *ҷ.* **манқул.**

Макнунотро ҷое бувад ва манқулотро мавзее. (1) *Авфӣ*

**МАНҚУР** *а.* منقور кандакорӣ кардашуда, (хатти) кандакоришуда.

Аз бутхонае, ки дар он навоҳӣ буд, санге манқур ба назари кимиёасари султон расониданд, ки аз он ҷӣ бар он нақр карда буданд, маълум мешуд, ки бинои ин бутхона муддати чил ҳазор сол аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНҚУШ** *а.* منقوش нақш кашидашуда, нигоридашуда, нақшин.

Ва ҳамаи бомҳои ин масҷид ба харпушта пӯшида, ҳама наҷорату нақорат ва манқушу мадҳун карда. *Носири Хисрав*

**МАНҲАЛ** *а.* منهل чашмаи об дар чарогоҳ ва саҳроҳо, ки мардум ва чорпо аз он об менӯшанд.

Гармозадагон ..., аз манҳали зулоли фазли ӯ шароби навол чашанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНҲАҶ** *а.* منهج роҳи рост ва кушода, роҳи фарох.

Фазилат ҷуз ба як наҳҷ сурат набандад ва инҳироф аз он манҳаҷ номаҳдуд бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАНҲИЁТ** *а.* منهيات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **манҳӣ||манҳи(й)ят; 2.** корҳо ва чизҳои дар шариат манъ кардашуда, наҳй кардашуда.

Аз иртикоби орзуҳо ва манҳиёт... мубарро бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

Абӯалӣ ҳарчанд аз манҳиёт тоиб буд, аммо... бар шурби хамр иқдом намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАНҲИ(Й)ЯТ** *а.* منهية *ниг.* **манҳӣ.**

**МАНҲУЛ** *а.* منحول **1.** дурӯғ, бофта.

В-он ки ҳастанд дар сухан манҳул,
Гоҳи гуфтор дар мақула фузул. *Саноӣ*

**2.** шеъри шоиреро бе тағйири лафз ва мазмун ба номи худ ё ба дигаре нисбат додан.

Ханда занам чун ба ду манҳули суст,
Сахт мубоҳот шаванд ину он. *Хоқонӣ*

**МАНҲУС** *а.* منحوس шум, нофарҷом, бадбахт, ба наҳсӣ афтода.

**МАНҲУТ** *а.* منحوت тарошидашуда.

Он бути манҳут чун сели сиёҳ
Нафси бутгар чашмае бар шоҳроҳ. *Румӣ*

**МАНҲӢ||МАНҲИ(Й)ЯТ** *а.* منهي||منهية наҳй кардашуда, боздоштташуда, манъ кардашуда.

**МАНҶАҚ** منجک навъе аз найрангбозӣ, ки найрангбозон оҳанпораву сангреза ва монанди инҳоро дар косаи об рехта аз коса берун меҷаҳонданд, найранг.

Ба манҷақ ҷаҳондӣ маро аз дарат,
Баҳона ниҳодӣ ту бар модарат. *Мунҷик*

**МАНҶАНИҚ||МАНҶАНИК** منجنيق||منجنيک олати фалохунмонанд, ки онро бар сари ҷӯбе ҷойгир карда, сангҳои калон ва ё гулӯлаҳои оташро дар он монда, ба тарафи қалъаи душман меандохтаанд.

Чунон зад ба ӯ кӯҳаи манҷаниқ,
Ки шуд кӯҳ дар оби дарьё ғариқ. *Низомӣ*

Иброҳимро дасту пой фурӯ бастанд ва бар манҷаниқ нишонданд ва бияндохтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАНҶАНИҚАНДОЗ** منجنيق‌انداز касе, ки аз манҷаниқ ба тарафи душман санг ва гулӯлаҳои оташ меандозад.

Буруни ӯ ҳама девони манҷаниқандоз,
Даруни ӯ ҳама ҳурони офтобликоз. *Бадри Чочӣ*

**МАНҶУҚ||МУНҶУҚ** منجوق **1.** моҳчаи байрақ, нишони тилло ё нуқрагин, ки ба нуги сари ҷӯби байрақ устувор мекунанд.

Басе бартар аз ковиёнӣ дурафш,
Ба манҷуқ барзад паранде бунафш. *Низомӣ*

Қуббаи боргоҳи амир Ҷалолуддин шайх Абӯисҳоқ ба авҷи меҳру моҳ расид ва манҷуқи рояти нусратоятӣ ӯ ба айюқ кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* байрақ.

Шаб чу манчуқ баркашид баланд,
Тоси хуршедро дарид паранд. *Низомӣ*

Пеш оядам боғи Ирам пурчатру хиргоҳу хиям.
Аз таблу манчуқу алам чун даргаҳи Ҷамшеди ял.
*Ломеӣ*

**МАОБ** I *а.* مآب **1.** ҷои бозгашт, ҷои муроҷиат; **2.** паноҳгоҳ.

Ҳазрати ӯ то бувад аъёни миллатро маол,
Маҷлиси ӯ то бувад аркони давлатро мaоб.
*Муиззӣ*

**МАОБ** II *а.* معاب айб, камбудӣ, нуқсон.

**МАОБИД** *а.* معابد *ҷ.* **маъбад||маъбада.**

... Ва дар саҳифаи «Суғро», ки ҳукамои фурс дар ҳаёкилу маобид овехта буданд, мактуб буда. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАОБИР** *а.* معابر *ҷ.* **маъбар||маъбара.**

[Умарои атроф] дар маобири рӯдҳо ва ҷӯйҳои бузург киштиҳо омода медоштанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ҳамчун Уқайду ҳукм кард, ки умарои рафеъмиқдор аз маобири Ҷайҳун гузашта, дар зилли рояти ӯ муҷтамеъ гарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОД** *а.* معاد **1.** ҷои бозгашт; охирин ҷои бозгашт; **2.** *маҷ.* охират.

Баъд аз чил шабонарӯз он нобакор аз хона берун омада, ки инак зинда шудам, то халқро аз маод хабар диҳам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОДИН** *а.* معادن *ҷ.* **маъдан||маъдин.**

... Он ҷӣ дар маодин буд, ҳамаро истихроҷ кард.
*Авфӣ*

Ба мурури дуҳур табиати маодин эътидол ёфт, яъне ба рустан ва болидан ва он наботот аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАОЗ** *а.* معاذ паноҳгоҳ.

Билоди Ҳиндустон, ки малоз ва маози муфсидон ва мутамарридон буд, ба ҳайитаи забт даромад. *«Таърихи Фаришта»*

**МАОЗАЛЛОҲ||МАОЗАЛЛАҲ** *а.* معاذالله *калимаи нидо* **худо** нигаҳ дорад!, паноҳ бар худо!

Теғи қаҳри ту маозаллаҳ ар оҳихта шавад,
Бим бошад, ки кунад шахси бақоро бисмил.
*Тайён*

Зи авлоди паямбар тӯъма хӯрдан,
Маозаллаҳ, хушо беқут мурдан! *Нозим*

**МАОЗИР** *а.* معاذر *ҷ.* **маъзарат.**

Гунохе, к-аш кунад зоил маозир,
Набояд з-иртикобаш буд дилгир. *Нозим*

Ҳазрати Сиддиқ маозири ӯро қабул намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАОИБ** *а.* معايب||معائب *ҷ.* **маоб** II.

Ман интиқомро аз маоиби мардон мешуморам.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ишқу талаб чӣ бошад, — оинаи таҷаллӣ,
Нафсу ҳасад чӣ бошад, ҷуз гулхани маоиб!
*Шамси Табрезӣ*

**МАОИШ** *а.* معايش *ҷ.* **маишат, маош.**

Ин қоидаи маҳмуд... боз ботил гардад... ва амволи хизона ва вуҷӯҳи маоиши лашкар мустаҳлак гардад. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАОҚИЛ** *а.* معاقل *ҷ.* **маъқал.**

Аммо қаноат он бувад, ки нафс осон фаро гирад умури маоқил ва машориб ва малобис ва ғайри онҳо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Ва ин сурат бар тақдир аст, ки мавлуд дар маоқил ва машориб ва навм ва бедорӣ тариқи эътидолро маръӣ дошта бувад. *Аҳмади Дониш*

**МАОЛ** *а.* مآل **1.** марҷаъ, маҳалли руҷӯъ, ҷои бозгашт.

Ҳазрати ӯ то бувад аъёни миллатро маол,
Маҷлиси ӯ то бувад аркони давлатро мaоб.
*Муиззӣ*

**2.** оқибати кор, анҷом ва охири кор, натиҷаи кор.

Раҳи майхона бинмо, то бипурсам
Маоли хешро аз пешбине. *Ҳофиз*

Султон фармуд... акнун мутаҳайирам, ки маоли кори ман чун шавад. *«Таърихи Фаришта»*

**маоли ҳол** оқибати ҳол, охир, анҷом ва натиҷаи кор.

Аз истимои ин мақол ва мушоҳадаи маоли ин ҳол ангушти таҳайюр дар дандони тафаккур монд.
*Восифӣ*

**3.** *маҷ.* мазмун, маънӣ; мақсад.

Чун маоли ҳар ду бар як минвол буд, тааррузе дигар бад-он дигар нарафт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳама ба кардани хайр аст мардро маол,
Ҳама ба додани мол аст мардро васвос.
*Манучеҳрӣ*

**4.** ҳамчун ҷузъи дуйӯми калимаҳои мураккаб маънои оқибат, анҷом, охир ва натиҷаро мефаҳмонад.

Ки дар ин ҷилвазори яъсмаол
Доштам сайри рангу бӯи хаёл. *Бедил*

**МАОЛИМ** *а.* معالم *ҷ.* **маълам.**

Раъи оламорояш кашшофи асрори маолими танзил ва табъи мушкилкушояш ҳаллоли мӯъзилот (буд). *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОЛИСИФОТ** معالیصفات дорои сифатҳо ва хислатҳои олӣ, бузургманиш, олитабиат.

Табъи маолисифоташ дар идроки дақоиқу ҳақоиқи маонӣ дар назари басират саромади табъи амосилу ақрон менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОЛӢ** *а.* معالی *ҷ.* **маълот.**

Чун ба дарьёи маониву маолӣ бигузашт,
Қард чун лӯълуи макнун сухани ман ба сахо.
*Муиззӣ*

Дар маскани илму адл сокин,
Бар маркаби қадру ҷоҳ рокиб;
Маҷмӯи макориму маолӣ,
Қонуни мафохиру маноқиб. *Анварӣ*

**МАОНИСАРО** معانیسرا нуктасанҷ, мӯшикоф дар сухан.

Зи Хоқонӣ ин мантиқуттайр бишнав,
Ки чун ӯ маонисарое наёбӣ. *Хоқонӣ*

**МАОНӢ** *а.* معانی *ҷ.* **маънӣ||маъно.**

Ту ҳам бар сафҳа зан нақши маонӣ,
Ки монад аз ту ҳам номе чу Монӣ. (1) *Ҳозиқ*

**МАОРИБ** *а.* مآرب *ҷ.* **маъраб.**

[Шаҳаншоҳ] камият ва кайфияти лашкари зафарасар ба хотири ашроф расонида, инҷоҳи матолиб ва маорибн эшон фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

Чанд ҳазор фирқа аз вилояти дур бад-ин хонақоҳ ва мадраса... ба матолиб ва маорибн худ фоиз гаштаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОРИҚ** *а.* معارک *ҷ.* **маърака.**

[Кова] дар маорик таяммуну тафаъул бад-он [байрақи ковиёнӣ] менамуд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОРИФ** I *а.* معارف *ҷ.* **маърифат.**

Истинботи ин маориф аз матовии ин калимот... ба азҳони мустақим... ҳавола меравад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОРИФ** II *а.* معاريف *ҷ.* **маъруф.**

Ду рӯз ҷумлаи маориф ба хидмати Асмаӣ оянд. (2) *Авфӣ*

Яке аз уламои Марв духтаре дошт ба ғоят ҷамила ва ҷумла маорифи шаҳр дар садади хостгории ӯ буданд. (2) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Азизон зубдаи машоҳири асранд, [ва] умдаи маорифи даҳр. (1) *Аҳмади Дониш*

**маориф ва машоҳир** маъруфон ва машҳурон, одамони бузург, сaромадони давр.

Дигар рӯз вазир ва соҳибдевон ва ҷамъи маориф ва машоҳир берун омаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАОРИҶ** I *а.* معارج *ҷ.* **меъраҷ.**

Лӯҳросп... ба иртифои маориҷи дараҷот иштиғол намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОРИҶ** II *а.* معارج||معاريج *ҷ.* **меъроҷ.**

Ин малакаи шарифест, ки уруҷ бар маориҷи он ҷуз чолокони роҳи талабро муяссар нашавад. (2) *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Улувви қадри ту ҷоест аз маориҷи ҷоҳ,
Қи ваҳми тезқадам дарнаёбадаш пойоб. (2)
*Убайди Зоконӣ*

**МАОСИР** *а.* مآثر *ҷ.* **маъсара||маъсарат.**

Шуарои ҷаҳон ба мадҳу санои ӯ забон кушода ва маосири ӯ дар афвоҳи хосу ом афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОСӢ** *а.* معاصی *ҷ.* **маъсият.**

Порсозодаеро неъмати бекарон аз таракаи аммон ба даст афтод, фисқу фуҷур оғоз кард ва мубаззирӣ пеша гирифт; филҷумла намонд аз соири маосӣ мункаре, ки накард ва мускире, ки нахӯрд. (2) *Саъдӣ*

**МАОШ** *а.* معاش **1.** зиндагонӣ, умргузаронӣ, рӯзгузаронӣ.

Захираи куллӣ, ки мадори маош тавонад буд, махзун аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**маош кардан** зиндагӣ кардан, умр гузаронидан, ҳаёт ба сар бурдан.

Ба ҳар навъ, ки дилат мехост, дар миёни мо маош кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** воситаҳои зиндагӣ, ҳамчун хӯрок, нӯшиданӣ, пӯшок ва ғ.

Бар ин ихтисорасту дигар биҷӯям
Маоше, ки мақрун бувад бо масоӣ. *Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* муносибат ва муомила, рафтор.

Малик Ардашер... дар хаёл гузаронид, ки бо оли Музаффар чунон маош метавон кард, ки обову аҷдод бо мулуки пеш бурдаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОШИР** *а.* معاشر *ҷ.* **маъшар.**

Он чӣ... зарнаи қивоми олам ва воситаи ақди маошири банӣ-одам бошад, ба саъю кӯшиши аҳли ҳаросат манут аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОҚИД** *а.* معاقد *ҷ.* **маъқид.**

Намедонем, ки маоқиди силсилаи ухувватро чӣ шуд, ки аз ҳам гусаста афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАОҶИН** *а.* معاجین *ҷ.* **маъҷун.**

Хоҷа Зайни Симнонӣ... гуфт: Аз қисми маоҷин ва адвия ва ашриба, ҳар чӣ бояд, ҳозир аст. (2) *«Таърихи Фаришта»*

...Қи ман ҳам аз маоҷини насиҳат
Мизоҷашро намоям роҳи сиҳҳат. (2) *Ҳозиқ*

**МАР** I مر ҳиссачаест пеш аз калимае, ки пасоянди-ро қабул мекунад, омада, як навъ маънои таъин ва таъкидро мефаҳмонад; гоҳо барои зинати калом оварда мешавад. Дар баъзе мавридҳо дар сурати зикр нашудани «ро» низ истеъмол мегардад.

Миёни сипаҳ тир бигзоштанд,
Мар-он тирро найза пиндоштанд. *Фирдавсӣ*

Гирифтанд мар-якдигар дар канор,
Биборид Гударз хун бар канор. *Фирдавсӣ*

Кӯр аст бахт, гар талабад мар-маро, ки ман
Афтода ҳамчу мӯҳра дар ин сатҳи ағбарам.
*Шоҳин*

**МАР** II || **МАРР** *а.* مر **1.** ҳисоб, шумор, адад.

На кишваре ки мар-онро касе бидонад ҳад,
На лашкаре ки мар-онро касе бидонад мар.
*Фаррухӣ*

**2.** воҳиди адад, ки баробари 100 ҳазор аст; лак.

Чунин гуфт, к-эй пурхирад моядор,
Чиҳил мар дирам, ҳар маре сад ҳазор. *Фирдавсӣ*

**3.** аломатест, ки дар вақти шумориданн чизе дар сари ҳар 50 ё 100 мегузоштанд.

Мар бувад панҷоҳу чун омад ду мар абьёти он
Дар сафову мӯҳкамӣ шояд, ки гӯям мармар аст.
*Ҷомӣ*

**МАРАДА||МАРАДАТ** *а.* مرده||مردة *ҷ.* **морид.**

Тираш шиҳоби соқибвор марадаи мутамарридаро аз авҷи ҳастӣ ба хоки нестӣ андозад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАРАЗ** *а.* مرض беморӣ, касалӣ, ранҷурӣ, нохушӣ.

Агар ҳар маразе қобили илоҷ набудӣ, илми тиб ботил будӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Насиҳат, ки холӣ бувад аз ғараз,
Чу доруи талх асту дафъи мараз. *Саъдӣ*

Ҳар чӣ мараз қавитар аст муолаҷа қавитар бояд. *Аҳмади Дониш*

**МАРАЗСӮЗ** مرض‌سوز несту нобудкунандаи касалӣ, илоҷкунанда, шифобахш.

Ба хосийят чароғе сиҳҳатафрӯз,
Ба гармӣ оташе, аммо маразсӯз. *Бедил*

**МАРАММАТ** *а.* مرمت таъмир, таъмир кардан, (аз сари нав) дуруст кардан, ислоҳ кардан; шикастурехт кардан; такмил додани ҳар чиз.

Об ба киштӣ афтод, мардумон бархостанд ва он киштӣ марамат карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чун кӯзаи сафолин, ки зуд шиканад, ба ҳеҷ рӯй марамат напазирад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **мараммати лашкар** таъмини лашкар бо озуқа, улуфа ва асбоби лозима.

Агар ба як динор мадад намоянд, сад ҳазор мисқол мешавад ва бад-ин маблағ мараммати лашкар тавон кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРАНДА** مرنده кӯза, сабу.

Дод дар дасти ӯ марандаи об,
Хӯрд об аз маранда ӯ ба шитоб. *Мунҷик*

**МАРАС** مرس ресмон, таноб, *расане, ки аз гардани саг,* асп ва ғ. мебанданд; **марас кардан** бо ресмон ва чилбур бастани гардани саг, асп ва ғ.

**МАРАХША** مرخشه бадбахт, шум.

Омад наврӯзу нав дамид банафша,
Бар мо фархунда боду бар ту марахша. *Мунҷик*

**МАРБАТ|МАРБИТ** *а.* مربط маҳалли бастани ҳайвонот ҳамчун асп, хачир ва ғ.; тавила, оғил.

Ва ин се нафс... мисли се ҳайвони мухталиф пиҳоданд дар марбит ҷамъ карда.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАРБАЪ** *а.* مربع ҷои баҳоргузаронӣ, чарогоҳе, ки айёми баҳорро дар он ҷо мегузаронанд.

**МАРБИТ** *а.* مربط *ниг.* **марбат.**

**МАРБУТ** *а.* مربوط басташуда, вобаста, тааллуқдор; **манут ва марбут** зич вобаста ва тааллуқдор ба чизе, касе.

Аз маҳзи ҳикмат интизоми ҳоли ибодро дар ақтори офоқ ба рифъат ва сиёсати салотини зулиқтидор манут ва марбут гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРВАЗӢ** مروزی мансуб ба шаҳри Марв; он кӣ зодгоҳи ӯ шаҳри Марв аст; сокин ва муқими шаҳри Марв.

Гарчи ҳар ду бар сари як бозиянд,
Лек бо ҳам марвази(й)ю розиянд. *Румӣ*

**МАРВО** مروا *ниг.* **мурво.**

**МАРВОРИД** *ю.* مروارید **1.** донаи хурд ва дурахшон, сафед ё сафеди сурхтоб, ки дар даруни садаф ба вуҷуд мешавад.

Ӯро тахте буд ба марворид ва ёқут мурассаъ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи шавқи рӯи ту Ҳофиз навишт ҳарфе чанд,
Бихон зи назмашу дар гӯш кун чу марворид.
*Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* ашк, қатраҳои оби дида.

Бирехт абри ду чашми баҳор марворид,
Туро чу бар тарафи лола сабза пайдо шуд.
*Бадри Чочӣ*

**3.** *маҷ.* қатраҳои арақ.

Бурқаи моҳ боз карду чу дид,
Рашк бар маҳ фишонд марворид. *Низомӣ*

**МАРВӢ** *а.* مروی ривоят кардашуда.

Аз ҳазрати сайиди арбоби камол... марвӣ аст, ки фармуд... *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Дар китоби «Ароис» марвӣ аст, ки модари Ануш ҳавво буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРГ** مرگ аҷал, нестшавӣ, мамот, фано, мавт.

Маро вақти марг нест ва шаст соли дигар монда.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Писари ӯ гуфт: Ба чӣ эминӣ аз он, ки дар ин соат марг даррасад. *Аҳмади Дониш*

**марги муфоҷо** марги ногаҳонӣ, марги фаврӣ.

То абад комраво бош, ки хасмат гар худ
Назаре боз кунад, марги муфоҷо бирасад.
*Убайди Зоконӣ*

**марги фаҷо** марги муфоҷо, марги ногаҳонӣ.

Шаҳри бадандеш бод хоса шабистони ӯ,
Мавқеи хасфи азим мавзеи марги фаҷо. *Хоқони*

**МАРГӢ** مرگی наздик ба марг шудан.

Онҳо ба иттифоқ гуфтанд, ки рӯз ба рӯз беморӣ ва маргӣ иштидод меёбад. *«Таърихи Фаришта»*

**МАРД** مرد **1.** ҷинси муқобили зан; **марди даҳгӯр** одами паҳлавоне, ки якбора даҳ гӯрро сайд мекунад.

Марди даҳгӯр буд дар наҳҷир,
Мурдаро кай бувад зи гӯр гузир. *Низомӣ*

**марди корӣ** марди ҷангӣ, ҷанговар.

Чиҳил — панҷаҳ ҳазораш марди корӣ
Гузин кард аз ялони корзорӣ. *Низомӣ*

**марди майдон** қаҳрамони майдони ҷанг, ҷанговар, мубоҳизи далер.

Манам марди майдон ба рӯзи масоф,
Ба ханҷар дили мум созам шикоф,
Қанам нахли гашнизро то зи бех,
Кушоям лаҷоми фарасро зи мех. *Шавкат*

**марди маънавӣ** аҳли тасаввуф.

Ман, ки қозиям, на марди маънавӣ,
З-он мураққаъ шарм медорам қавӣ. *Аттор*

**марди маънӣ** а) марди ҳақшинос, соҳибдил; б) аҳли тасаввуф.

Борат бикашам, ки марди маънӣ
Андохт сару сипар наяндохт. *Саъдӣ*

Илму тақво сар ба сар даъвист, маънӣ дигар аст,
Марди маънӣ дигару майдони даъвӣ дигар аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**марди равшанравон** одами покдил, покзамир, одами некӯсират.

Хирадтиравӯ марди равшанравон
Набошад ҳаме шодмон як замон. *Фирдавсӣ*

**марди роҳ** а) роҳрав, мусофир; б) дар тасаввуф — солики роҳи тариқат.

Зи мушкилоти тариқат инон матоб, эй дил,
Ки марди роҳ наяндешад аз нишебу фароз.
*Ҳофиз*

**марди фарҳанг** одами доно, донишманд, хирадманд.

Чунин гӯяд ҳаме он марди фарҳанг,
Ки Шабдез омада аз тухми он санг. *Низомӣ*

**марди фориғ** шахси озод ва муҷаррад аз тааллуқоти дунъё.

Марди фориғ дар табаттул фард буд,
Пеши ӯ ин чоплусӣ сард буд. *Румӣ*

2. *маҷ.* (одами) далер, диловар, шуҷоъ, мубориз.

Меъёри нафсу хотири мардони олам аст,
Нафси шарифу хотири мардозмои ту. *Муиззӣ*

Ситоданд мардони оҳанкулоҳ
Чу садди Сикандар дар он раҳнагоҳ. *Шодӣ*

**мардони мард** далертарин, шуҷоътарини одамон.

Бикӯшед мардона, мардони мард,
Ки ҳангоми кин асту рӯзи набард. *Ҳотифӣ*

3. *маҷ.* (одами) росткор, содиқ, ба аҳду паймон ва қавли худ устувор.

Ба тундӣ гуфт: Оре, шарт кардам,
Агар з-ин шарт баргардам, на мардам. *Низомӣ*

4. ҳариф, ҳамҷанг, ҷанговари муқобил.

Ҳаме гуфт: Ҳумон, чӣ марди ман аст,
Ки шери жиён ҳамнабарди ман аст. *Фирдавсӣ*

**МАРДАВЖАН** مرداوژن *ниг.* **мардафкан.**

Ту дар панҷаи шери мардавжанӣ,
Чӣ судат кунад панҷаи оҳанӣ (1). *Саъдӣ*

**МАРДАФКАН||МАРДАФГАН** مردافکن||مردافگن 1. чизе ё касе, ки мардро аз по меафканад; 2. *маҷ.* далер, шуҷоъ, паҳлавон, пурзӯр.

Писанд омаду гуфт: Инат сипоҳ,
Сувориии мардафкану размхоҳ. *Фирдавсӣ*

**МАРДВОР** مردوار монанди мард; мардона, далерона.

Бикӯшем кӯшидани мардвор,
Раги ҷон ба кӯшиш кунем устувор. *Низомӣ*

**МАРДИКОР** مردکار ходим, хизматгор.

Ту аз ин ҷо ки мардикори манӣ,
Ба заношӯӣ ихтиёри манӣ. *Низомӣ*

**МАРДОЗМО** مردآزما 1. озмояндаи мард; 2. *маҷ.* қавӣ, пурзӯр.

Меъёри нафсу хотири мардони олам аст,
Нафси шарифу хотири мардозмои ту. *Муиззӣ*

Ҳанӯз панҷаи шери сипеҳр мепечад
Зи зӯри панҷаи мардозмои дарвешӣ.
*Муҳсини Таъсир*

**МАРДОНА** مردانه ҷасурона, далерона, (*ба таври*) устувор.

Якҷиҳат шав дар тариқи ҳақ, ки натвонад гирифт
Ҳар ду олам пеши пои ҳиммати мардонаро. *Соиб*

**МАРДОНАГӢ** مردانگی мардӣ, далерӣ; устуворӣ, пойдорӣ, собитқадамӣ.

Намуданд бисьёр мардонагӣ
Ҳам аз зиракӣ ҳам зи девонагӣ. *Низомӣ*

**МАРДУД** مردود рад кардашуда, рондашуда.

Мазмун он, ки дар тариқи иродат ва муҳаббат мебояд, ки он чӣ мақбули мост, мақбули шумо бошад ва он чӣ мардуди мост, мардуди шумо бошад.
*Восифӣ*

Зулайхоро намуд ин ҳарф маъқул,
Вафо мардуду ҷавр афтод мақбул. *Ҳозиқ*

**МАРДУМ** I مردم 1. одамон, касон.

Ҳамеша чашмам зӣ зулфакон чобук буд,
Ҳамеша гӯшам зӣ мардуми сухандон буд. *Рӯдакӣ*

Ва аҳволи вай аз халқ пурсанд, ки айби хештан аз забони мардумон битавон донист.
*Аҳмади Дониш*

**мардуми омма** мардуми оддӣ, авом; 2. як одам, як шахси дорои хислатҳои неки инсонӣ.

Як ҷаҳон одамӣ ҳамебинам,
Мардуме дар миён намеёбам. *Хоқонӣ*

Мардумӣ, бори дигар ноз макун,
Чашм бар рӯи хасон боз макун! *Камоли Хуҷандӣ*

3. *маҷ.* мард, шавҳар.

Саҳни гети беваю чашми фалак
Буд он бе мардум, ин бе мардумак. *Ҷомӣ*

◇ **мардуми досу далус** авбош, паст, дун.

Дӯш донистам, к-ин ранҷ ҳама васвос аст,
Мардуми досу далус аздари рӯйомос аст. *Мунҷик*

**аз мардум обод будан** *киноя аз* серодам будан.

Куҷо номи он шаҳр бедод буд?
Диже буду аз мардум обод буд. *Фирдавсӣ*

**МАРДУМ** II مردم мардумак, гавҳарак.

Чу з-он мардум шуда ин дида обод,
Маро то дида бошад, мардум он бод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**мардуми чашм** (*ё* **дида**) мардумаки чашм, гавҳараки чашм.

Он ки мехонанд мардум м а р д у м и чашми манаш,
Чашми ман равшан ба рӯи ӯст, гуфтам равшанаш.
*Камоли Хуҷандӣ*

Қашида мардуми чашмат барои қатлам тир,
Куҷо раҳам, ки занад новаки ту Анқоро. *Туғрал*

**МАРДУМА** مردمه мардумак, гавҳарак.

Чун ҳар ду мими мардума дар чашми коинот
Гавҳарт ҳар ду мардумаки мардумӣ бувад.
*Хоқонӣ*

**МАРДУМАК** مردمک 1. гавҳараки чашм, сиёҳии миёнаҷои чашм, ки дар он сурати ҳар чиз акс меёбад.

Эй вуҷудат хони эҳсонро намак,
Чашми инсонро ҷамолат мардумак. *Ҷомӣ*

**мардумаки чашм** гавҳараки чашм.

Зинҳор қадам ба хок оҳиста ниҳӣ,
К-он мардумаки чашми нигоре будаст. *Хайём*

2. *маҷ.* чашм.

Дид чашмони ту дар даври руху гуфт Камол:
Фитнагар мардумаконанд дар ин даври қамар.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАРДУМАФКАН||МАРДУМАФГАН** مردم‌افکن||مردم‌افگن *ниг.* **мардафкан.**

Ба мардумӣ, ки дили дардманди Ҳофизро
Мазан ба новаки дилдӯзи мардумафкани чашм. (1)
*Ҳофиз*

**МАРДУМВАШ** مردم‌وش мардуммонанд, ба сурати мардум.

Ба сурат касоне, ки мардумвашанд,
Чу сурат ҳамон беҳ, ки дам даркашанд. *Саъдӣ*

**МАРДУМГАЗО(Й)** مردم گزا(ی) 1. газандаи мардум.

Макуш баччаи мори мардумгазой,
Чу куштӣ, дар он хона дигар мапой! *Саъдӣ*

2. *маҷ.* зараррасон, мардумозор.

**МАРДУМГИЁ(Ҳ)** مردم گیا(ه) меҳргиёҳ; жень-шень.

Қадомин ғӯл дар саҳрои гумроҳӣ далелат шуд,
К-аз инсонӣ гузаштӣ, толиби мардумгиё гаштӣ.
*Бедил*

**МАРДУМКУШ** مردم کش одамкуш, қотил.

На з-ӯ зинда бинам на мурда нишон,
Ба дасти наҳангони мардумкушон. *Фирдавсӣ*

**МАРДУМНАВОЗӢ** مردم‌نوازی хайру некӣ ва лутфу марҳамат ба халқ.

Шунидаам, ки дар ин навоҳӣ Ҳотам ном касе хаст, ки лофи ҷавонмардӣ мезанад ва даъвои эҳсону мардумнавозӣ мекунад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАРДУМОЗОР** مردم‌آزار ситамгар, золим, ҷафопеша.

Бихӯр мардумозорро мулку мол,
Қи аз мурги бад канда беҳ парру бол. *Саъдӣ*

**МАРДУМОЗОРӢ** مردم‌آزاری ситамгарӣ, золимӣ, ҷафопешагӣ.

Қамол, он чашмшӯх аз худ маёзор,
Қи ҳаргиз мардумозорӣ накардӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАРДУМОҲАНҶ** مردم‌آهنج (каси) бо нияти бад ва зишт ба тарафи мардум қасдкунанда, ба мардум дарафтанда.

Сипаҳро биёрост ховархидев
Дар андеша з-он мардумоҳанҷ дев. *Низомӣ*

**МАРДУМФИКАН||МАРДУМФИГАН** مردم‌فکن||مردم‌فگن *шакли дигари* **мардумафкан||мардумафган.**

Яке буд мардонаю теғзан,
Сувори сарафрози мардумфикан. *Фирдавсӣ*

**МАРДУМХОР** مردم‌خوار 1. одамхӯр; 2. *маҷ.* золим, бераҳм, ситамгар.

Он биёбониёни мардумхор,
Девмардум шуданду мардумхор. *Низомӣ*

**МАРДУМӢ** مردمی инсонпарварӣ, мурувват, одамгарӣ.

Исмоил он чӣ вазифаи мардумӣ ва мурувват аст, бар забон меовард. *«Равзат-ус-сафо»*

**мардумӣ варзидан** одамгарӣ кардан, одамият доштан.

Номардумӣ наварзию варзӣ ту мардумӣ,
Ногуфтанӣ нагӯию гӯӣ ту гуфтанӣ. *Манучеҳрӣ*

**мардумӣ кардан** мурувват кардан.

Қӯдак замоне истоду майли таом дошт, касе ӯро мардумӣ накард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАРДӢ** مردی 1. мардонагӣ, далерӣ, шуҷоат, ҷасорат.

Овоз дод, ки ҳеҷ касро мардӣ ҳаст, ки берунояд? *Авфӣ*

Холидро ҳавас буд, ки ӯро дар мардӣ бинад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. олиҳимматӣ, инсофу мурувват, одамгарӣ.

Чунин бо падар бевафоӣ кунам,
Зи мардиву дониш ҷудоӣ кунам... *Фирдавсӣ*

3. калонӣ, синни булуғ, йигитӣ.

Ба мардӣ расад, баркашад сар ба моҳ,
Камар ҷӯяду тоҷу тахту кулоҳ. *Фирдавсӣ*

**МАРЗ** مرز 1. замин; замини киштукори маҳдудкардашуда, замини мураббаъ (чоргӯша), ки канорҳояш барҷаста ва баланд буда, дар миёнаш киштукор карда мешавад.

Ҳама санги хорост он кӯҳу марз,
Тиҳӣ яксар аз меваву кишту варз. *Асадӣ*

2. кишвар, сарзамин, мамлакат; ватан.

Фарохӣ дар он марзу кишвар маҳоҳ,
Қи дилтанг бинӣ раият зи шоҳ. *Саъдӣ*

Уштуронаш зи марзи бегона
Мекашиданд нав ба нав дона. *Низомӣ*

3. сарҳад.

Басанда кунад з-ин ҷаҳон марзи хеш,
Бидонад магар мояву арзи хеш. *Фирдавсӣ*

◇ **марзи мушкинсавод** *кинoя аз* Ҳиндустон.

Навишт он суханҳо, ки будаш мурод
Зи пирӯзии марзи мушкинсавод. *Низомӣ*

**марзу бум** кишвар, сарзамин.

Саранҷом чун шоҳ аз он марзу бум
Гироянда шуд сӯи иқлими Рум... *Низомӣ*

**МАРЗАНГӮШ||МАРЗАНҶӮШ** مرزنگوش||مرزنجوش 1. навъе аз райҳони хушбӯ, ки шохҳои баланд дорад, баргҳояш борик буда, ба гӯши муш монандӣ дорад, гулҳояш сафеди моил ба сурхӣ ва онро дар тиб ба кор мебаранд.

Ҳанӯзам бӯи марзангӯш тунд аст,
Ҳанӯз аз дидани ман дида кунд аст. *Деҳлавӣ*

2. *кинoя аз* зулфи маҳбуба.

Гаҳе ҳамрози марзангӯш мешуд,
Гаҳе бо лола ҳамоғӯш мешуд. *Убайди Зоконӣ*

**МАРЗАҒАН** مرزغن 1. *д.* дӯзах, ҷаҳаннам; 2. гӯристон, қабристон.

Ҳар киро роҳбар заған бошад,
Манзили ӯ ба марзаған бошад. *Унсурӣ*

**МАРЗБОН** مرزبان сарҳаддор, марздор, маъмури сарҳаддии мамлакат, ҳокими вилояти сарҳаддӣ дар замони Сосониён.

Ба Қобул чу ин достон фош гашт,
Сари марзбон пур зи пархош гашт. *Фирдавсӣ*

Дар он марз, к-он марди ҳушьёр буд,
Яке марзбони ситамгор буд. *Саъдӣ*

Қашид аз тан либоси марзбонон,
Бурун омад бар онни шубонон. *Хисравӣ*

**МАРЗБОНӢ** مرزبانی сарҳаддорӣ, марздорӣ, вазифаи марзбон.

... Зайнӣ ва касони ӯро зинҳор дод ва ӯро марзбонии Рай бидод. *«Таърихи Табарӣ»*

**МАРЗИЯ** *а.* مرضیه *муаннаси* **марзӣ.**

Ахлоқи тазкия ва авсофи марзияи Умар ба мартабаи зиёд аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРЗО** *а.* مرضى *ҷ.* **мариз.**

> [Бухтуннаср] марзо ва аҷоизро ба ҷон амон дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРЗУҚ** *а.* مرزوق ризқ кардашуда, рӯзӣ ва насиб кардашуда.

> Гуфт: Аҳд кунем, ҳар киро давлате марзуқ кард, алассавия муштарак бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРЗӢ** *а.* مرضى мақбул, писандида; **марзӣ ва мустаҳсан** писандида ва маъқул донисташуда.

> Ҳар чӣ аз ту судур ёфта, марзӣ ва мустаҳсан нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРИД** *а.* مريد шӯрида; саркаш, нофармон.

> Зан канизакро пажӯлида бидид,
> Дарҳаму ошуфтаву дангу марид. *Румӣ*

**МАРИЗ** *а.* مريض бемор, касал, ранҷур, бетоб.

> [Атиббо] бар ин рафтаанд, ки ононе, ки мариз мешаванд дар аввали моҳ, пас қувваи эшон дар вуқӯи мараз қавитар аст. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*
>
> Маризи ишқ ба умри дубора махсус аст,
> Ба пурсише чу қадам ранҷа кард ногаҳ дӯст.
> *Камоли Хуҷандӣ*

**МАРКАБ** *а.* مركب ҳайвони саворӣ, ҳамчун асп, шутур, хар ва ғ.

> Сӯи хиргоҳ ронд маркаб тез,
> Дид пире чу субҳ меҳрангез. *Низомӣ*
>
> ... Ва чун хотир аз маҳалли ҷаву гандум ва боқии ҳубубот ҷамъ шуд, навбати ҳайвонот расид амсоли гову шутур ва маркаб ва астар.
> *«Фатҳнома»*

**МАРКАБАНГЕЗӢ** مركب‌انگيزى маркаброни, аспроӣ, асптозӣ.

> Кард бар гӯр маркабангезӣ,
> Дод якрони тундро тезӣ. *Низомӣ*

**МАРКАЗ** *а.* مركز **1.** миёна ва васати ҳар чиз, миёнаҷой.

> Заминро баландӣ набуд ҷойгоҳ,
> Яке марказе тира буду сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** маҳалли истодан, истгоҳ, бошишгоҳи асосӣ.

> Бе иҷозат ин ҷо омадааст ва марказн худро холӣ гардонида. *Авфӣ*

**3.** нуқтаи миёнаҷои доира.

> Ҳар гоҳ нуқтаи «А»-ро маркази паргор кунем ва то нуқтаи «Б» бигушоем ... *Ибни Сино*

◇ **маркази ағбар** *кинояи аз* замин.

**МАРКАЗВОР** مركزوار**: марказвор дар миён гирифтан** печонда гирифтан, дар муҳосира гирифтан, миёнагир кардан.

> Олтунтош ҳоҷиб ... қалъаро марказвор дар миён гирифта, аррода ва манҷаниқ насб кард.
> *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРКУБ** *а.* مركوب **1.** саворӣ кардашуда; **2.** ҳайвони саворӣ, ҳайвони саворӣ кардашуда ҳамчун асп, шутур ва ғ.

> Гароимояҳое, ки бошад ғариб,
> Зи маркубу ҷавҳар, зи дебову тиб. *Низомӣ*

**МАРКУЗ** *а.* مركوز собит ва устувор ҷойгирифта, маҳкам шинондашуда, насб кардашуда.

> Нишоте, ки дар табиати ӯ маркуз буда бошад, муовазат кунад. *«Ахлоқи Носирӣ»*
>
> У шарафи ҳасаб бо улувви насаб ҷамъ дошт, аммо ғадр ва зулм дар табиаташ маркуз буд.
> *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРМАР** *ю.* مرمر аз ҷинси сангҳое, ки аз ҷузъҳои булӯрӣ шудаи оҳакӣ ба вуҷуд омада, ба воситаи тарош ва соидан ҷилодор мешавад; дар ҳайкалтарошӣ ва тайёр кардани асбобҳои қиматбаҳо ба кор меравад.

> Санг гар хорову гар мармар бувад,
> Чун ба соҳибдил расад, гавҳар бувад.
> *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАРМУЗ** *а.* مرموز рамз кардашуда, (суханони) рамзнок, (суханони) пӯшида.

> Ва суханҳо овардааст мармуз ва масалҳо ба алфози фасеҳу аҷиб. *Носири Хисрав*

**МАРОБЕЪ** *а.* مرابع *ҷ.* **марбаъ.**

> Бар ҳасаби зарурат ба маробеъ ва маротеи худ гузошта дар ҳаракат омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРОЁ** *а.* مرايا *ҷ.* **миръот.**

> Бар мароёи замоири хуршед маосири аҳли фитнату асҳоби хибрат зоҳир ва возеҳ аст, ки умри азиз чун барқ дар гузар аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАРОКИЗ** *а.* مراكز *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **марказ; 2.** *маҷ.* ҷой, маҳал.

> Маводди хилоф ва низоъ дар ҷамеи муомалот аз миёни ҷумҳури халоиқ мунҳасим ва муртафеъ гардад ва ҳуқуқ дар марокизи хеш қарор гирад.
> *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАРОМ** *а.* مرام мурод, матлаб, мақсад.

> Ниқоби таъвиқ аз чеҳраи маром барафтода, дасти умед ба домани матлуб расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*
>
> Ҳеҷат нагашта мафҳум, к-ин рӯзгори ҳоил
> Баҳри чӣ бар мароматт гоме назад мувофиқ. *Савдо*

**МАРОРА**||**МАРОРАТ** *а.* مراره||مرارت **1.** талхӣ.

> Ман бар марорати он хиёр таҳаммул кардам.
> *Авфӣ*
>
> Таъми марорат зоҳир шуда, табиат аз вай мутағайир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* машаққат, сахтӣ ва азоб.

> Эй хоҷа, он марорати ту з-оҳи ақрабост,
> Бо ҳар чӣ ҷуфт карда, замонат кунад ҷудо.
> *Шамси Табрезӣ*
>
> Набинӣ, ки идроки марорати мазаллат ва меҳнат боиси тараддуди дарьёфти роҳат ва неъмат мегардад. *Аҳмади Дониш*

**МАРОСИМ** *а.* مراسم расму оинҳо, қоидаву одатҳо.

> Дар ин кор маросими тарбият ба ҷой оварӣ.
> *Авфӣ*
>
> Иғмози эшон аз иқомати ин маросим ва қиём бад-ин шароит ҷуз инҳироф набувад.
> *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАРОСӢ** *а.* مراثی *ҷ.* **марсия||марсият.**

Аз қазияи дилнопазири Абӯисҳоқ аҳолии Форс ва Шероз маҳзун ва мутаассирхотир гашта ва дар маросии ӯ шуаро ба алмоси табиат гавҳари назм суфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Шеъри Хоқонӣ аз маросии ту
Санг хун карда, ҳар куҷо ки шуда. *Хоқонӣ*

**МАРОТЕЪ** *а.* مراتع *ҷ.* **мартаъ.**

Ва ин лашкар ба ҳар ҷо ки нузул оранд, мазраъ ва маротеи фуқаро табоҳ шавад. *Аҳмади Дониш*

**МАРОТИБ** *а.* مراتب *ҷ.* **мартаба||мартабат.**

Зуд бувад, ки ту ба маротиби бузургӣ бирасӣ. (1) *Авфӣ*

Саҳар карашмаи чашмат ба хоб медидам,
Зиҳӣ маротиби хобе, ки беҳ зи бедорист. (1) *Ҳофиз*

**МАРОФИҚ** I *а.* مرافق *ҷ.* **мирфақ.**

**МАРОФИҚ** II *а.* مرافق мутаалиқоти лозима дар хона ва иморат ҳамчун ошхона, анборхона, ҳаммом, қубури об ва инчунин асбобу анҷом ва дигар ҷиҳозоти даркории хонаву манзил.

Наршахӣ китобе таълиф кардааст... дар зикри Бухоро ва маноқиб ва фазоили ӯ ва он ҷӣ дар вай аст ва дар рустоҳои вай аз марофиқ ва манофеъ ва он ҷӣ ба вай нисбат дорад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Арғун-оқо боргоҳе ҳазормехии зар андар зар ва хиргоҳе олӣ бо ҷумлаи марофиқи муносиби даргоҳи ҷунон подшоҳ тартиб фармуда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАРОҒА||МАРОҒАТ** *а.* مراغه||مراغت **1.** ғелиш ва ғалтидан; **мароға кардан** ғелидан, ғалтидан; афтодан.

Чун мароға кунад касе бар хок,
Чун барад хок ӯ, чӣ дорад бок. *Унсурӣ*

Монанди беморони сарсом бар рӯи бистар мароға карда, сар барнамедорад. *Восифӣ*

Ғамҳои даруни дод берун,
Бар хок мароға карду бар хун. *Шоҳин*

**2.** номи шаҳрест дар Озарбойҷони Эрон.

**МАРОӢ** I *а.* مرائی *ҷ.* **миръот.**

**МАРОӢ** II *а.* مراعی *ҷ.* **маръо.**

Дар он ҷо тоифае аз габрон ҷамъ шудаанд ва адади эшон аз ҳайизи қиёс берун аст ва мароӣ ва мавошии бисьёр доранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРОҚИД** *а.* مراقد *ҷ.* **марқад.**

...Ҳамроҳи худ ба мароқиди обои кироми ман расонид. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРОҲИЛ** *а.* مراحل *ҷ.* **марҳала** 1, 2.

Баъд аз паймудани мароҳил... атрофи Сарандеб бар вай зоҳир шуд. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар роҳи мидҳати ту шуд солҳо, ки Савдо
Мепӯяду ҳанӯзаш пеш аст сад мароҳил. (1) *Савдо*

**МАРОҲИЛГУЗИН** مراحل گزین раҳсипар, бодияпаймо, он кӣ бисьёр манзилҳоро тай мекунад.

Сайдгаре буд аҷаб шербин,
Бодияпаймову мароҳилгузин. *Низомӣ*

**МАРОҲИМ** I *а.* مراحم *ҷ.* **марҳамат.**

Подшоҳ... Гӯдарзро ба мароҳими хисравона махсус дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРОҲИМ** II *а.* مراهم *ҷ.* **марҳам; мароҳими мароҳим** марҳами марҳамат.

Ба муқтазои одати ҷибиллии хеш ҷароҳоти ҷориҳоти айёмро ба мароҳими мароҳим мундамил сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРОҶИЛ** *а.* مراجل *ҷ.* **мирҷал.**

Зи ях гашта шамарҳо ҳамчу симин
Табақҳо бар сари заррин мароҷил. *Манучеҳрӣ*

**МАРР** مر *ниг.* **мар** II.

**МАРРА||МАРРАТ** *а.* مره||مرة **1.** бор, карат, дафъа; **2.** шумор, ҳисоб; андоза.

Дар роҳи Нишобур деҳе дидам бас хуб,
Ангашбаи ӯро на адад буду на марра. *Рӯдакӣ*

**МАРРОТ** *а.* مرات *ҷ.* **марра||маррат.**

**МАРСӢЯ||МАРСИЯТ** *а.* مرثیه||مرثیت шеъре, ки дар мотамдорӣ ва мадҳу ситоиши мурда, гуфта ва хонда мешавад.

Донам, ки ҳеч кас накунад марсият маро,
Донам, ки мурда бар дили меросхор хор. *Кисоӣ*

**МАРСУЛ** *а.* مرسول ирсол кардашуда, фиристодашуда.

Ин камтарин ҳам... ҳар сол панҷоҳ занҷир фил маа туҳаф ва ҳадоёи нафис марсули даргоҳ хоҳад гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАРСУМ** *а.* مرسوم **1.** расм шуда, он ҷӣ расму оин шудааст; **марсум шудан** урфу одат шудан, расм шудан.

Ин бозор марсум шуда буд, аз он таърих боз дар вай бут фурӯхтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба Турон умуре ки марсум шуд,
Ба номи ман (он) ҷумла мақсум шуд. *Шоҳин*

**2.** маош, музди кори моҳона, рӯзина ё солона.

Мунаҷҷимони аҳл буданд, ки пайваста марсум хӯрдандӣ. *Авфӣ*

Марсум тамаъ мадору ташриф мапӯш
Идрори қалам барнеҳу инъом маҳӯр. *Убайди Зоконӣ*

Хизонаро... кушода лашкариёнро марсуму силоҳ додам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРСУМОТ** *а.* مرسومات *ҷ.* **марсум.**

Ба як гуноҳ аз вай марсумот бозгирифтан аз қоидаи мурувват дур аст. (2) *Авфӣ*

Амволи ин вилоят ба марсумот ва улуфоти эшон вофӣ нест. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРСӮЪ** *а.* مرصوع мурассаъ, ҷавоҳирнишон, гавҳар нишондашуда.

Қулоҳи нуқраи хомаш ба ахтарон марсӯъ,
Қабову атласи сабзаш ба Қаҳкашон мӯълам. *Бадри Чочӣ*

**МАРТ** مرت **: тарту март** торумор, табоҳшуда, бар ҳаво рафта, зоилшуда.

Он молу неъматаш ҳама гардид тарту март,
Он хайлу он ҳашам ҳама гаштанд зорвор. *Хуҷастаи Сарахсӣ*

**МАРТАБА||МАРТАБАТ** *а.* مرتبه||مرتبت **1.** *дараҷа*, поя, рутба, манзилат; мақом, мансаб.

Қамар ба хидмати ту ҳар кӣ баст, шоҳонаш
Ба қадру мартаба соҳибкулоҳ меҳонанд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* марҳила.

Дар мартабаи решагӣ сурати таҳқиқи тухм маҳол аст. *Бедил*

**мартабаи аҳбоб** радифи ҳамсӯҳбатон, қатори наздикон, муқаррабон.

Иброҳимро бар вай риққат омад ва ӯро... дар мартабаи аҳбоб мунтазам гардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАРТАЪ** *а.* مرتع чарогоҳ.

Ҳами чанбари даф чу саҳрои ҷаннат,
Дар ӯ мартаи амни ҳайвон намояд. *Хоқонӣ*

**МАРТУБ** *а.* مرطوب **1.** рутубатнок, нам; обнок, обиятнок; **2.** *тиб.* касе, ки дар табиаташ рутубат ғолиб аст; хунукмизоҷ.

Чашми ту бар лаби ту авлотар,
Ки ба мартуб беҳ бувад ҳалво. *Камоли Хуҷандӣ*

Хоб н-ояд, чашми тарро бе ту шабҳо ағлабе,
Гарчи бошад хоб ғолиб мардуми мартубро. *Ҷомӣ*

**МАРФУЗ** *а.* مرفوض тарк кардашуда, фурӯгузор кардашуда, матрук.

Ҳуқуқи чандинсола ба куллӣ марфуз гашт.
*Авфӣ*

**МАРФӮЪ** *а.* مرفوع **1.** рифъат додашуда, баланд бардошташуда, баланд, боло.

Обоқохон бар ин роз мутталеъ шуд, ҳила андешид, ки раияти давлати он бад-он тадбир марфӯъ... гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бардошташуда, аз миён бардошташуда, рафъ кардашуда, бартараф кардашуда.

Он қоидаи нописандида ба ҳусни тадбиру сиёсати ӯ марфӯъ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *маҷ.* қабул ва иҷро кардашуда; пешниҳодшуда.

Мултамасоти эшон марфӯи раъи савобнамо гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**4.** *грам.* калимае, ки дар забони араб охираш танвини замма дорад ва ба сифати мубтадо ё фоил меояд, мас. дар ифодаи 'Зайдун қоимун' Зайд рост истодааст.

**МАРЪО** *а.* مرعى||مرعا чарогоҳ.

Он матбахии боғ ниҳад чашм бар бара,
Ҳамчун бара, ки чашм ба маръо барафганад.
*Хоқонӣ*

Аҳд чун бастанду рафтанд он замон
Сӯи марьо эмин аз шери жаён. *Румӣ*

**МАРЪУБ** *а.* مرعوب ба даҳшат афтода, дар хавфу ҳарос монда.

Тоифаи дуздони араб бар сари кӯҳе нишаста буд ва манфази корвон баста; раияти булдон аз макоиди эшон маръуб ва лашкари султон мағлуб. *Саъдӣ*

**МАРЪӢ** I *а.* مرعى дидашуда, намоёншуда; **марьӣ шудан** (*ё* **гаштан**) дида шудан, намоён шудан.

... Чунончи, аз ҳангоми шом то вақти ғуруб шафақ аз тарафи мағриб марьӣ мегашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

[Шер]... дашт пур аз гарду ғубор карда, тӯфон барангехта медавид ва гоҳо марьӣ намешуд.
*Аҳмади Дониш*

**МАРЪИ** II *а.* مرعى муроотшуда, дар назар гирифташуда, риоят кардашуда.

Ва ин сурат бар тақдир аст, ки мавлуд дар маокил ва машориб ва навм ва бедорӣ тариқи эътидолро марьӣ дошта бувад. *Аҳмади Дониш*

**МАРҒ** مرغ **1.** алаф; **2.** марғзор, чаманзор, алафзор.

Яла кард аз он сӯ, ки буд обу марғ,
Бибаст аз бари домани рег варг. *Асадӣ*

**3.** номи қадимаи шаҳри Мурғоб.

Суви кишвари ҳиндувон кард рой,
Суви Кобулу Данбару Марғу Мой. *Фирдавсӣ*

**МАРҒАЗАН** مرغزن *шакли дигари* **марзаған.**

Вақти сулҳаш кас надонад марғазан аз марғзор,
Вақти хашмаш кас надонад марғзор аз марғазан. (2) *Манучеҳрӣ*

**МАРҒЗОР** مرغ زار чаманзор, сабзазор, алафзор.

Дар пеши захми теғи ту бошад адӯ ба ҷанг,
Чун пеши шери гурсина дар марғзор асб. *Ломеӣ*

Ва бухтӣ(е), ки заҳмати миҳор надида ва дар марғзор ҷарида, чӣ гуна расан дар бинии ӯ тавон овард? *Аҳмади Дониш*

◇ **марғзори уқбо** *киноя аз* биҳишт, ҷаннат.

Сабо ба сабза биёрост боғи дуньёро,
Намуна гашт замин марғзори уқборо. *Анварӣ*

**МАРҒУБ** *а.* مرغوب **1.** рағбат ва майл кардашуда, писандида, дилхоҳ.

Имшаб мавлоно Восифӣ меҳмонанд, аз эшон ҳикоят ва назоир шунидан матлуб аст ва латоифи зарофатомез исғо намудан марғуб. *Восифӣ*

Ин боғ аз они ман аст, дар вай анвои... меваҳои марғуб ҳаст. *Авфӣ*

**марғуби худ гардонидан** роғиби худ кардан, ба худ ҷалб ва моил кардан.

Пас ӯро марғуби худ гардонидам ва ба амали некӯ пардохтам. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** дилкаш, дилписанд, хушрӯ(й).

Қосим, ки манзаре хуб ва шамоиле марғуб дошт, паҳлуи ман нишаста буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАРҒУЛ** مرغول **1.** печутобхӯрда, пурпечутоб; ҷингила.

Ҷавон чун бидид он нигорида рӯй,
Ба кирдори занҷир марғул мӯй... *Рӯдакӣ*

Мӯи сари гӯл аст шаб ё зулфи марғул аст шаб,
Бал мушки маҳлул аст шаб, бар дашту саҳро рехта. *Бадри Чочӣ*

**2.** зулфи печутобхӯрда, мӯи пурпечутоб; мӯи ҳалқа карда шуда дар баногӯш.

Яке марғули анбар баста бар гӯш,
Яке мушкин каманд афканда бар дӯш. *Низомӣ*

Ба тан-бар яке осмонгун зиреҳ,
Чу марғули занги гиреҳ бар гиреҳ. *Низомӣ*

**МАРҚАД** *а.* مرقد **1.** оромгоҳ; хобгоҳ.

Аз марқади оҳувон ба зӯрам
Оранд ба хобгоҳи гӯрам. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* қабр, гӯр.

Қабри Фирдавсӣ дар шаҳри Тӯс аст, ба ҷануби мазори Аббосия ва альявм марқади шарифи ӯ мутаайян аст. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**3.** аморӣ, маҳмили шутур ё фил, каҷоваи одамнишин, ки бар пушти шутур ё фил мебастаанд.

Ва аз паси аспон шутурон бо маҳдҳо ва марқадҳо бикашандӣ. *Носири Хисрав*

**МАРҚУМ** *а.* مرقوم рақам кардашуда, навишташуда; қайд кардашуда.

Бандаи мухлис... Низомӣ ал-Арӯзӣ ас-Самарқандӣ, ки чиҳилу панҷ сол аст, то ба хидмати ин хонадон мавсум аст ва ба рақами бандагии ин давлат марқум... *Низомии Арӯзӣ*

Китобе бин ба килки сидқ марқум,
Ба номи ошиқу маъшуқ мавсум. *Ҷомӣ*

Муқаддам афтода, ки он дар зайли он қисса марқум хоҳад шуд. *Аҳмади Дониш*

**МАРҲАБО** *а.* مرحبا **1.** хуш омадед!, марҳамат! (барои таъзими меҳмон гуфта мешавад).

Марҳабо, тоири фаррухпаи фархундапаём,
Хайра мақдам, чӣ хабар, дӯст куҷо, роҳ кадом?
*Ҳофиз*

Бӯсид замину марҳабо гуфт,
Бар Лайлию хайли ӯ дуо гуфт. *Ҷомӣ*

**2.** офарин!

**МАРҲАЛА** *а.* مرحله **1.** манзил, миқдори муайяни масофати роҳ; масофа.

Ҳамон марҳаласт ин биёбони дур,
Ки гум шуд дар ӯ лашкари Салму Тур. *Ҳофиз*

Дидам, ки корвони умри гаронмоя дар гумроҳӣ панҷоҳ марҳала қатъ намуда.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**2.** роҳи рафта, роҳи рафт.

То бори ғами ишқ кашад қофилаи мо,
Гулҳо шигуфад ҳар тараф аз марҳалаи мо.
«*Таърихи Фаришта*»

**3.** манзилгоҳ, ҷои истироҳат дар давоми роҳ, истгоҳ, корвонсарой, меҳмонхона.

Ба ногаҳ ба манзилгаҳе даррасид,
Ҳама марҳала пургулу сабза дид. *Хоҷу*

Марҳалае дид мунаққаш работ,
Мамлакате дид мудаввар бисот. *Низомӣ*

◊ **ин марҳала, (ин) марҳалаи танг** *киноя аз* дунъё.

Панҷ рӯзе, ки дар ин марҳала мӯҳлат дорӣ,
Хуш биёсой замоне, ки замон ин ҳама нест.
*Ҳофиз*

Фусҳати қудс бувад ҷои иқомат, Ҷомӣ,
То ба кай хайма дар ин марҳалаи танг занӣ? *Ҷомӣ*

**МАРҲАЛАКӮБ** مرحله‌کوب он кӣ сафар мекунад; роҳнаворд, раҳсипор.

Қосид ба шутур нишаст ҳолӣ,
Шуд марҳалакӯби он ҳаволӣ. *Ҷомӣ*

**МАРҲАМ** *а.* مرهم доруе, ки ҷароҳати хомро пазонда рим ва фасоди онро мекашад ва озору сӯзишашро сабук мекунад.

Бузургон гуфтаанд: Андаке ҷамол беҳ аз бисьёре мол; ва гӯянд: рӯи зебо марҳами дилҳои хаста аст ва калиди дарҳои баста. *Саъдӣ*

Шуд дилам озурдаи захми ғаму ҳиҷрон, куҷост
Марҳами васле, ки аз дил чинад он озорро.
*Ҷомӣ*

**МАРҲАМАТ** *а.* مرحمت лутфу меҳрубонӣ, раҳм, тараҳҳум; **марҳамат ба ҷой овардан** (*ё* **кардан**) лутфу меҳрубонӣ намудан.

Дар ҳар коре ки бошӣ, марҳамат ба ҷой овар.
*Авфӣ*

Имрӯз, ки дар дасти туам, марҳамате кун,
Фардо, ки шавам хок, чӣ суд ашки надомат.
*Ҳофиз*

**МАРҲАМНЕҲ** مرهم‌نه марҳамниҳанда, доругузор; доругар, табиб.

Дуруштию нармӣ ба ҳам — дар беҳ аст,
Чу рагзан, ки ҷарроҳу марҳамнеҳ аст. *Саъдӣ*

**МАРҲАМСОЗ** مرهم‌ساز доругар, давокунанда.

Нишаст он мушфиқи дерина пешам,
Давои дарду марҳамсози решам. *Убайди Зоконӣ*

**МАРҲУМ** *а.* مرحوم **1.** раҳм кардашуда; бахшидашуда, афвкардашуда.

Ҳарчанд дар ҳалок бино ва нобино мушоракат доранд, аммо бино малум аст ва нобино марҳум.
«*Ахлоқи Носирӣ*»

**2.** *маҷ.* вафотьёфта, мурда.

Ҳар кӣ ӯ мағлуб шуд, марҳум гашт,
Дар биҳори раҳматаш маъдум гашт. *Румӣ*

**МАРҲУН** *а.* مرهون раҳн кардашуда, ба гарав додашуда.

Бошад ашъори Муиззӣ бар сари аҳрор тоҷ,
То дилу ҷонаш ба шукри тоҷу дин марҳун шавад.
*Муиззӣ*

Яке аз мардуми Аҳмадободи Бедар саге дошт... ва он сагро назди шахсе марҳун сохта, мақсуд ҳосил кард. «*Таърихи Фаришта*»

**МАРҶ** *а.* مرج чаманзор, замини васеу ҳамвор, серсабза, чарогоҳ.

**МАРҶАЪ** *а.* مرجع **1.** ҷои руҷӯъ, ҷои бозгашт.

Марҷаи ин ҷисми хокам ҳам ба хок,
Марҷаи ту ҳам ба хок, эй саҳмнок! *Румӣ*

**2.** паноҳгоҳ.

Ҳазраташ марҷаи арбоби ҳақоиқ будӣ.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МАРҶГОҲ** مرج‌گاه марғзор, чарогоҳ.

Бозгашт аз Мусилу мешуд ба роҳ,
То фуруд омад ба беша(ву) марҷгоҳ. *Румӣ*

**МАРҶОН** *а.* مرجان навъе аз ҷонварони баҳрии дарахтшакл; марҷон гуногун буда, машҳуртаринаш марҷони сурх аст, ки монанди гул бар танаи оҳакмонанд қарор

дорад ва онро барои сохтани асбоби зинат ва ашьёи гаронбаҳо ба кор мебаранд.

Баски аз мастист бар рухсори чун лаълаш арақ,
Ҳамчу марҷоне, ки бинмояд рухаш гулгун дар об. *Туғрал*

◇ **ду марҷон** *кинояи аз* лабони сурх.

Эй ноиби Исӣ аз ду марҷон
Дӣ карда зи оташ оби ҳайвон. *Хоқонӣ*

**МАРҶУ** I مرجو наск.

**МАРҶУ** II *а.* مرجو раҷо кардашуда, умед кардашуда.

... Шаммае аз он қазия дар ин авроқ аз мусоадати рӯзгор марҷу ва маъмул аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАРҶӮУЛВУСУЛ** *а.* مرجوع الوصول касбшавӣ, бадастоварӣ.

Ҳаргиз нависандае бароти матлуб ин маҳзуну макрубро ба маҳалли марҷӯулвусул рақам накард. *Восифӣ*

**МАРҶӮЪ** *а.* مرجوع руҷӯъ кардашуда, бозгашт кардашуда.

Азоими умури тиҷоратро бад-ӯ марҷӯъ доранд. *Аҳмади Дониш*

**МАС** I مس *ниг.* масс I.

**МАС** II مص *ниг.* масс II.

**МАСАБ(Б)** *а.* مصب 1. резишгоҳи дарьё; 2. *маҷ.* ҷои охирин, нуқтаи охирин, мунтаҳо.

Сахо он бувад, ки инфоқи амвол ... бар ӯ саҳл ва осон бувад, то чунон ки бояду шояд ба масаб-би истеҳқоқ мерасонад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МАСАЛ** *а.* مثل 1. ҳикояи воқеии ибратомез, қисса ва афсонаи кинояомез; сухани ҳикматноки маъмул дар байни халқ.

То дӣ масали ӯ масали мӯзаву гил буд,
Акнун масали ӯ масали мӯю хамир аст. *Анварӣ*

2. ҳикоя, ривоят.

Ба масал дар қадим Карминаро бодияи Хурдак хондаанд. «*Таърихи Наршахӣ*»

3. *маҷ.* машҳур, вирди забоншуда.

Гар чашми масти туст ба ошиқкушӣ масал,
Мо бар ту ошиқем биҳамдиллаҳ аз азал. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **бар масали ...** ба сифати ..., ба монанди ...

Бар масали гӯй ба майдонш гард,
Чунки шудӣ сархуши бедасту по. *Шамси Табрезӣ*

**масал задан** воқеаро ҳамчун дарси ибрат (намуна) нишон додан, ҳодисаи ибратбахшеро зимни гап баён намудан.

Некбахтон ба ҳикоят ва амсоли пешинагон панд гиранд, аз он пеш ки пасиниён бар воқеаи ӯ масал зананд. *Саъдӣ*

Чӣ нишон гӯямат, эй ёр, ки он нодираро
Натавон гуфт мисолею, натавон зад масале. *Ҷомӣ*

**МАСАЛАН** *а.* مثلاً барои мисол, фарзан; чунончи.

Даркашад садди Сикандар, масалан, гирди бақош
Он муҳандис, ки дар афъол вароп тааб аст. *Анварӣ*

**МАСАМ(М)** *а.* مسم 1. ҷои гузар, манфаз; 2. сӯрохиҳои хурд-хурди пӯсти бадан, ки аз онҳо арақ берун мебароянд.

**МАСАРРАТ** *а.* مسرت сурур, шодӣ, хурсандӣ.

Зоҳид медонист, ки нӯши масаррат бе неши мазаррат сурат набандад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МАСАФ(Ф)** *а.* مصف 1. ҷои саф кашидан; саф, қатор; 2. *маҷ.* ҷои ҷанг, ҷанггоҳ; ҷанг, набард, мухориба.

**МАСБАЪ** *а.* مسبع ҷои даррандагон, ҷои зиёдии даррандагон.

**МАСБУҒ** *а.* مصبوغ рангкардашуда.

Хирқае аз қуни масбуғ ба заъфарон фаро гирад ва ӯро дар миёни шамъи мазкур печад. «*Илми симиё*»

**МАСВО** *а.* مثوی ҷойгоҳ; маскан, манзил.

Пас шудам бо ӯ ба чорӯм осмон,
Марказу масвои хуршеди ҷаҳон. *Румӣ*

**МАСДАР** *а.* مصدر 1. ҷои судур, баромадгоҳ; манбаъ.

Ҳукми ҳумоюн аз масдари ҷоҳу ҷалол содир гашт, ки амир Музаффар бо сардорони дигар... ба мавкиби гардунмаротиб пайванданд. «*Равзат-ус-сафо*»

2. *грам.* дар сарфу наҳви арабӣ — исми феълӣ, ки аз бобҳои феъл мувофиқи қоидаҳои муайян ташкил меёбад, мас. 'татбиқ', 'таранну́м', 'инъом', 'мубораза', 'инъикос', 'иртифоъ', 'истимоъ', 'истифода' ва ғ. Дар грамматикаи тоҷикӣ — шакли феълӣ, ки аз асоси замони гузашта бо суффикси -ан сохта мешавад, мас. 'кардан', 'гуфтан'.

**МАСДУД** *а.* مسدود басташуда; **масдуд гардонидан** (ё **кардан**) бастан, банд кардан.

Қалила гуфт: Ман боби насиҳатро бар ту масдуд намегардонам. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Чу писта зуд сари хеш медиҳад барбод
Ҳар он ки рахнаи лабро намекунад масдуд. *Соиб*

◇ **масдуд будани абвоби муросалот** ба ҳам мактубнависӣ надоштан.

Дар ин муддат абвоби муросалот масдуд будааст. *Авфӣ*

**МАСЕҲДАМ** مسیح دم 1. он кӣ нафасаш монанди нафаси Масеҳ (Исо) ҷонбахш аст ва чун Исо гӯё бо дами нафаси худ мурдаро зинда мекунад; 2. *маҷ.* он кӣ суханаш батаъсир аст.

Хоқониё, масеҳдамо, з-ин хароси даҳр
Нонат ҷавин чарост, суханҳот гандумӣ?! *Хоқонӣ*

**МАСИЛ** *а.* مسیل маҷрои сел, селгоҳ.

Аз тапиш гашта ғадираш ҳамчу чашми аъмашон,
В-аз аташ гашта масилаш чун гулӯи аҳраман. *Манучеҳрӣ*

**МАСИР** I *а.* مسیر 1. сайргоҳ; роҳи рафт; 2. сайр; равиш, ҳаракат.

Сайри амрат чун масири ахтарон бе иртидод,
Рӯзи азмат чун қазои осмон бе инқилоб. *Анварӣ*

Маро ду ҳафта аз ин пеш дар раҳи шабгир
Зи хона ҷониби гармоба уфтод масир. *Савдо*

**МАСИР** II *а.* مصير дар калимаҳои мураккаб ба маънои ҷойгоҳ, қароргоҳ меояд, мас. 'салтанатмасир', 'ҳукуматмасир' ва ғ.

[Ӯро] ба пояи сарири ҳукуматмасир овარданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСКА** مسکه равғане, ки аз шир, қаймоқ, ё ҷурғот ҳосил мешавад.

Ҳурраи нарм пеши ман биниҳод,
Ҳам ба сони яке тале маска. *Хаккок*

Дар миёни машк бозам маска кард,
Бар сарам бигзашт чандин гарму сард.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**МАСКАН** *а.* مسکن маҳалли сукунат, ҷои истиқомат, бошишгоҳ.

Чун бар фарози кӯҳ расид, назараш бар ғоре афтод, аз ҳақиқати он ғор пурсид, гуфтанд, ки он маскани ҳакимест, ки ӯро Бедпой хонанд.
*«Нигори дониш»*

**МАСКАНАТ** *а.* مسکنت мискинӣ, оҷизӣ, бечорагӣ, камбағалӣ.

Пас он тавонгар ба чашми ҳақорат дар фақеҳ назар кардӣ ва гуфтӣ: Ман ба салтанат расидам ва ин ҳамчунон дар масканат бимонд. *Саъдӣ*

Ҳар қадар илму фазл бешӣ кард,
Дарси таслиму масканат афзуд. *Бедил*

**МАСКУК** *а.* مسکوک сикка задашуда (дар бораи пул).

Ногоҳ сари асои он ҳазрат ба дираме маскук бозхӯрд, он дирам баргирифт ва дар ҷайб андохт.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МАСКУН** *а.* مسکون маскан кардашуда, ҷой гирифташуда; ◇ **рубъи маскун** чорьяки кураи Замин, ки маҳалли сукунати одам ва ҳайвонот мебошад; қисми хушкии кураи Замин.

То риҷои макрамат гашт аз хати сулсаш равон,
Рубъи маскуни ҷаҳонаш зери фармон омадаст.
*Анварӣ*

**МАСЛА** مسله *шакли кӯтоҳшудаи* масъала.

В-андар асрори илмию амалӣ
Маслаҳои хилофию ҷадалӣ. *Саноӣ*

**МАСЛАБА**||**МАСЛАБАТ** *а.* مثلبه||مثلبت **1.** нуқсон, зиён; **2.** айб, маломат.

**МАСЛАК** *а.* مسلک роҳ; равиш, тариқа.

Ин ҷумла ахбор ва ҳикоёт басанда бувад касеро ки маслаки адл ихтиёр дорад. *Аҳмади Дониш*

**МАСЛАХ** *а.* مسلخ **1.** ҷои куштан ва пӯст кандани гов, гӯсфанд ва ғ., кушишхона, саллоххона; **2.** *маҷ.* ҷои либоскашӣ дар ҳаммом.

Маҷдулмулк дар маслахи ҳаммом рафт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАСЛАҲАТ** *а.* مصلحت **1.** ислоҳи кор, дурустӣ, беҳбудӣ; фоида.

...Зар берун овард ва бад-он дарвеш дод, то дар маслаҳати худ сарф кунад. *Авфӣ*

**маслаҳат гирифтани кор** ислоҳпазир шудани кор.

Қори ман маслаҳат кучо гирад,
Хоса к-ин фитна дар миён афтод. *Хоқонӣ*

**2.** кори хайр, кори салоҳ, кори нек.

Малик рӯй аз ин сухан дарҳам кашиду гуфт: Он дурӯғ, ки вай гуфт, писандидатар омад маро аз ин рост, ки ту гуфтӣ, ки рӯи он дар маслаҳате буд ва бинои ин бар хубсе. *Саъдӣ*

Ҳам маслаҳат набинӣ рӯе ба мо намудан,
З-оинаи дили мо зангори ғам зидудан. *Анварӣ*

**3.** корҳои шахсӣ, умури шахсӣ.

Он дӯст ӯро раҳо кард ва ба маслаҳати худ рафт.
*Авфӣ*

◇ **маслаҳат дидан** *киноя аз* салоҳ донистан, некӯ шумурдан.

Инчунин дид маслаҳат он моҳ,
Ки зи худ Ишқро кунад огоҳ. *Мушфиқӣ*

**МАСЛАҲАТКЕШ** مصلحت کیش салоҳҷӯй, он ки одати хайру салоҳҷӯйӣ дорад.

Чун мужцаи марги душмани хеш
Бишнид зи ёри маслаҳаткеш ... *Ҷомӣ*

**МАСЛАҲАТКӮШ** مصلحت کوش кӯшишкори роҳи хайру салоҳ.

Чунин гуфт он ҳакими маслаҳаткӯш,
Ки гар сар боядат, сирро фурӯ пӯш.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАСЛАҲАТҶӮЙ** مصلحت جوی ҷӯяндаи салоҳи кор, салоҳҷӯй.

Шоҳ аз баҳри дафъи ситамгорон аст ва шаҳна барои хунхорон ва қозӣ маслаҳатҷӯи тарророн.
*Саъдӣ*

**МАСЛУБ** I *а.* مسلوب кашида гирифташуда, рабудашуда.

Аҳмад ибни Исмоил аз ин хабарҳо ба ғоят малул шуда гуфт: Илоҳӣ, агар тақдир ин аст, ки он мамлакат билкулл аз дасти ман маслуб шавад, маро марг деҳ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба ханда лаб нақушудам, ки кулфате нарасад,
Хушӣ зи хотири мо ин қадар ҷӣ маслуб аст.
*Ҳоҷӣ Ҳусайн*

**МАСЛУБ** II *а.* مصلوب ба дор овехташуда.

Шайхи золим ... ба фармудаи мирзо Абобакр маслуб шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳасани Маймандӣ ... ба воситаи хиёнате, ки бад-ӯ мансуб карданд, ба фармудаи... Сабуктагин маслуб гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАСЛУБУЛАҚЛ** *а.* مسلوب العقل аз ақл бегона, девона.

Диловархон ... девона ва маслубулақл гашта, аладдавом суханони лотоил аз ӯ сар мезад.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАСЛУК** *а.* مسلوک ҷорӣ кардашуда, маъмул.

Баъд аз ин бояд, ки миёни шумо тариқи муҳаббат ва видод маслук бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**маслук доштан** ҷорӣ намудан, маъмул гардонидан.

Ҳар як аз авлоду аҳфори ӯ ... ҳамон тариқ маслук дошта, дар ихфои он кӯшиданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Онни нашот дор маслук,
К-ин сур бувад ба сурати сӯк. *Шоҳин*

**МАСЛУЛ** I *а.* مسلول берункашида аз ғилоф (дар бораи шамшер).

Навбат ба ханҷар ва сайфи маслул расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСЛУЛ** II *а.* مسلول гирифтори касалии сил.

**МАСЛУХ** *а.* مسلوخ ҳайвони кушташуда, ҳайвони сар буридашуда.

Бисьёр будӣ, ки ҳазор ман майда, ... понсад ман маслух ва чандин ман равған ... дар матбахи ӯ пухта гаштӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**МАСЛУҚ** *а.* مسلوق ҷӯшонидашуда, пухташуда.

Ин чунон аст, ки бар қишри дохили байзаи маслуқ хатте навишта падид ояд, ки ба ҳеҷ навъ аз ӯ зоил натавон кард. *«Илми симиё»*

**МАСМУМ** *а.* مسموم самдоршуда, заҳромехта, заҳрнок; заҳр додашуда, касе, ки баданаш заҳролуда шудааст.

Лавзинаи масмум оварда буданд, аз он тановул карда, дарҳол бар ҷой сард шуд. *Авфӣ*

Ҳаво масмум шуд, бо гард месоз,
Даво маъдум шуд, бо дард месоз! *Низомӣ*

**МАСМӮОТ** *а.* مسموعات *ҷ.* **масмӯъ.**

Баъзе мушоҳадот ва баъзе дигар масмӯот аст. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСМӮЪ** *а.* مسموع шунидашуда, ба гӯш расида.

Қосиди Румро чу ин суханон
Гашт масмӯъ, шуд шигифт аз он. *Ҷомӣ*

**масмӯъ афтодан** шунида шудан, мақбул шудан.

Номаҳо расид, ки узри ӯ масмӯъ афтод. *Авфӣ*

**масмӯъ доштан** шунавондан, арз кардан.

Агар узре масмӯъ дорад, хайр, ва илло ба ҳуҷҷат ӯро бикушам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**масмӯъ фармудан** истимоъ кардан, гӯш додан.

Аз ин навъ дар насиҳат муболағае намуд, шаҳзода масмӯъ нафармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**масмӯи** *касе* **шудан** ба гӯши касе расидан.

Ногоҳ овози тароқ ва садмати рехтани сангпораҳо масмӯи ман шуд. *Аҳмади Дониш*

**МАСНАА** *а.* مصنعه *ниг.* **маснаъ.**

**МАСНАВӢ** *а.* مثنوی **1.** *адш.* манзумае, ки мисраъҳои ҳар як байт ҳамқофия мебошанд.

Маснавиро ман калиде сохтам,
Дар миёни ошиқон андохтам. *Шоҳидӣ*

**2.** номи китоби манзуми машҳури Ҷалолиддини Румӣ, ки аз шаш ҷилд иборат аст.

**МАСНАД** *а.* مسند **1.** ҷойгоҳ, нишастангоҳ; такьягоҳ ҳамчун болишти калон.

Чун шаб омад, ҳама муҳайё шуд,
Маснадам бартар аз Сурайё шуд. *Низомӣ*

Зи қолинҳову маснадҳои пуркор
Музайян сохташ чун саҳни гулзор. *Ҳозиқ*

**2.** тахт, авранг.

Як ҷуръаи май зи мулки Қовус беҳ аст
В-аз тахти Қубоду маснади Тӯс беҳ аст,
Ҳар оҳ, ки ошиқ ба саҳаргоҳ кунад,
Аз нолаи зоҳидони солус беҳ аст. *Хайём*

**3.** *маҷ.* мақом, мартаба, рутба.

Баъд аз Хоҷа Алӣ Хоҷа Шамсуддин бар маснади ҳукумат қарор ёфт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

... Ва маснади қазо ва риёсат дар ӯҳдаи ҷуҳало ва бедиёнатон аст. *Аҳмади Дониш*

**МАСНАДНИШИН** مسندنشين тахтнишин.

Маснаднишини маснади эъзоз карду рафт
Ҳамномии ятими ту дурри ятимро. *Махфӣ*

Туро, эй мулки ҷону дил, мусаххар, то ҷӣ бархезад,
Ба иззи салтанат бар базми мо маснаднишин афтӣ. *Шоҳин*

**МАСНАДНИШИНӢ** مسندنشینی тахтнишинӣ, сардорӣ, подшоҳӣ, ҳокимӣ.

Нигине дошт Ҷам, к-аз юмни он буд
Ба мулки инсу ҷин маснаднишинӣ. *Ҷомӣ*

**МАСНАЪ||МАСНАА** *а.* مصنع||مصنعه ҷое, ки оби борон ҷамъ мешавад, обанбор; сардоба.

Бе об монда маснааш дар қоъҳои балқааш,
Бе бор монда мартааш хайли шаётинро раҳал. *Ломеӣ*

**МАСНӮЪ** *а.* مصنوع **1.** эҷод кардашуда, сохташуда бо санъат; **2.** сухани бо санъати нафис оросташуда.

[Мавлоно Ҳотифӣ] китоби «Темурнома»-и манзума чун дурри шоҳвор ва лаолии обдор марқуми қаламн гавҳарбор ва хомаи бадоеъосор гардонид муштамил бар чаҳор ҳазор байти маснӯи матбӯъ. *«Фатҳнома»*

**МАСО(Ъ)** *а.* مسا||مساء шом, бегоҳӣ; **масову сабоҳ** шом ва субҳ, пагоҳу бегоҳ; *муқ.* **сабоҳ (сабоҳу масо).**

Дуои ҷони туву рӯзбони муштоқон,
Ҳамеша то ки бувад муттасил масову сабоҳ. *Ҳофиз*

**масову ғодия** бегоҳу пагоҳ, шому субҳ.

Қорвон дар қорвон з-ин бодия
Мерасад дар ҳар масову ғодия. *Румӣ*

**МАСОБА||МАСОБАТ** *а.* مثابه||مثابت **1.** мартаба, дараҷа; андоза.

Симро кай бувад масобати зар,
Фарқ бошад зи шамс то ба қамар. *Низомӣ*

Ман онро мешиносам, ки ту дар ҳамоқат бад-он масоба нестӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Шиддати сармо ба масобае расид, ки офтоба тарқид. *«Равзат-ус-сафо»*

**(ба) масобаи ..., (ба) масобати ...** ба мартабаи ..., ба дараҷаи ...; монанди ...

Ту маро ба масобати фарзандӣ. *Авфӣ*

Ҷаъфари Бармакӣ бо Ҳорунаррашид ба масобаи як тан буд, чунон ки пероҳане дӯхта буд, ки ҳар ду пӯшиди ва сар аз як гиребон баровардӣ. *«Хористон»*

2. ҳамчун ҷузъи дуйӯми калимаҳои мураккаб маънии мартаба, дараҷа, монандӣ ва пояро мефаҳмонад, мас. 'дарьёмасобат'.

Гӯяд ин Хоқонии дарьёмасобат худ манам,
Хонамаш Хоқонӣ, аммо аз миён афтода «қо».
*Хоқонӣ*

**МАСОБЕҲ** *а.* مصابیح ҷ. **мисбоҳ.**

Шаби торикро ба афрӯхтани машоил ва масобеҳ монанди рӯзи равшан гардониданд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАСОДИР** *а.* مصادر ҷ. **масдар.**

**МАСОИБ** *а.* مصائب ҷ. **мусибат.**

Панд гир аз масоиби дигарон,
То нагиранд дигарон зи ту панд. *Саъдӣ*

Шуморо назди ҳуҷуми масоиб ва навоиб дар ин пешаҳо дар ҷалби фавоид ва манофеъ ҳама сабр ва ризо ва шукр ояд. *Аҳмади Дониш*

**МАСОИЛ** *а.* مسائل ҷ. **масъала||масъалат.**

Ғараз аз баёни ин масоил он аст, ки мартабаи одамӣ маълум шавад. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Баҳлул гуфт: Ман ҷавоби масоил овардаам. (1)
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Чунон далер ба куфрам ба боби фатвии май,
Ки дар ҷавоби масоил имоми қишлоқ аст. (2)
*Шоҳин*

**МАСОКИН** I *а.* مساکن ҷ. **маскан.**

Амокин ва масокини эшон дигаргун шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАСОКИН** II *а.* مساکین ҷ. **мискин.**

Масокини шаҳрро аз инъоми шумо насибе диҳам. (1, 2) *Авфӣ*

Гар ба масокин назаре мекунӣ,
Бар дили ман, к-аз ҳама мискинтар аст... (2)
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАСОЛЕҲ** *а.* مصالح **1.** ҷ. **маслаҳат.**

Вузарои Нӯшервон дар муҳимме аз масолеҳи мамлакат андеша ҳамекарданд ва ҳар як аз эшон дигаргуна рой ҳамезад. (2) *Саъдӣ*

Қозӣ ба куштанам фатво дод ва султон масолеҳи хеш андар ҳалоки ман мебинад. (1) *Саъдӣ*

**2.** анҷоми даркорӣ, чизҳои заруриӣ, махсусан барои бинокорӣ.

Банноёни чобукдаст чун масолеҳ ва сомон мавҷуд диданд, дар як шабонарӯз он чиптӯраро ... ба итмом расониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАСОЛИБ** *а.* مثالب ҷ. **маслаба||маслабат.**

В-он ҷо, ки ман набошам, гӯӣ масолиби ман
Нек аст, к-ат наёяд з-ин кор шармсорӣ. (2)
*Манучеҳрӣ*

... Фармуд, то саҳифаеро, ки Маъмун дар маоиб ва масолиби Муовия навишта буд, ҳозир карданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСОЛИК** *а.* مسالک ҷ. **маслак.**

Абдураҳмон ба он сипоҳи гарон қатъи масолик менамуд, то ба Ҳамадон расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСОМ(М)** *а.* مسام ҷ. **масам(м).**

Чу шояд гирифтан ба нармӣ диёр,
Ба пайкор хун аз масоме маёр! *Саъдӣ*

Ва ҳамеша бухори гарм дар масом ва машоми ӯ мезанад. *Аҳмади Дониш*

**МАСОМЕЪ** *а.* مسامع ҷ. **мисмаъ.**

Сафои ботини ӯ дод дар масомеи унс
Танини парри магасро навои мусиқор. *Бадри Чочӣ*

Алфози роҳвору дурри шоҳвор ба масомеи шумо расонам. *«Равзат-ус-сафо»*

Суханони эшон ба масомеи ҳама кас мерасад ва аҳволи эшон дар ҳама маҷомеъ гуфта мешавад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАСОМИР** *а.* مسامیر ҷ. **мисмор.**

Пеши маснади султон тораме зада, алвоҳ ва изодоти он ба масомир ва шишаҳои зар устувор карда.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАСОММ** *а.* مسام *ниг.* **масом(м).**

**МАСОМОТ** *а.* مسامات ҷ. **масом(м)** *яъне ҷамъулҷамъи* **масам(м).**

Аз масомоти ӯ кушуд оғӯш
Чун найанбон ҳазор ранг хурӯш. *Бедил*

**МАСОНА** *а.* مثانه халтачаи бавл дар бадани инсон ва ҳайвон, пешобдон.

Хосияти гурда он аст, ки оби софиро ба масона фиристад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАСОНЕЪ** *а.* مصانع ҷ. **маснаъ||маснаа.**

Чун роҳи об бикушоянд, оби дарьё дар ҳавзҳо ва масонеъ равад. *Носири Хисрав*

**МАСОРЕЪ** *а.* مصاریع ҷ. **мисраъ||мисроъ.**

Ҳуруфи охири масореи ӯ таърихи вафот мешавад. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСОРИФ** *а.* مصارف ҷ. **масриф||масраф.**

Дар ин ҷо ба масорифи байтулмол назар бояд кард. (2) *Аҳмади Дониш*

Мо дину дил ниҳодем дар ваҷҳи дилситонон,
Сад шукр, к-ин захира шуд сарф дар масориф. (1)
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАСОФ(Ф)** *а.* مصاف ҷ. **масаф(ф).**

Кӯдакони хобнодида масоф андар масоф,
Маркабони доғ нокарда қатор андар қатор. (1)
*Фаррухӣ*

Ҷон дар хатар ниҳоду масофи адӯ шикаст,
То кас нагӯядаш, ки ҷаҳонро ягон гирифт. (1)
*Муиззӣ*

Бе он ду пил... масофи хасмонро чӣ гуна шиканам?. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**масоф баркашидан** саф бастан, саф кашидан; омода шудан ба ҷанг.

Ҷое, ки баркашанд масоф аз паси масоф,
В-оҳансалаб шаванд ялон аз паси ялон. *Фаррухӣ*

**масоф кардан** ҷанг кардан.

Мокон мағрур гашта буд... , пас бар он қарор гирифт, ки масоф кунанд. *Низомии Арӯзӣ*

**МАСОФА||МАСОФАТ** *а.* مسافه||مسافت фосила, дурӣ мобайни ду ҷо; фосилае аз роҳ.

Аз ин ҷо то соҳил бисьёр масофат аст.
*Аҳмади Дониш*

**масофат буридан** роҳ тай кардан, роҳ паймудан; **масофат қатъ кардан** роҳ рафтан, роҳ паймудан, роҳ сипардан.

Масофат қатъ кард ва бад-он деҳа расид. *Авфӣ*

**МАСОФГОҲ** مصافگاه майдони ҷанг, ҷанггоҳ.

Инак расидам, агар ба ҷанг берун ой, дигар суханон дар масофгоҳ гуфта хоҳад шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАСОФОЗМУДА** مصافآزموده ҷангозмуда, ҷанговари ботаҷриба.

Набард пеши масофозмуда маълум аст,
Чунон ки масъалаи шаръ пеши донишманд. *Саъдӣ*

**МАСОФФ** *а.* مصاف *ниг.* **масоф(ф).**

**МАСОЪ** *а.* مساء *ниг.* **масо(ъ).**

**МАСОӢ** *а.* مساعی *ҷ.* **масъот.**

Ба сабаби истиғнои ӯ ҷуз ба зикри маноқиб ва маосир ва шарҳи масоӣ ва мафохир ва шукри ҷамил ва базли тоат натавонад буд. (2) *«Ахлоқи Носирӣ»*

**масоии машкур** саъю кӯшишҳои шоёни сипосгузорӣ.

Хеле масоии машкур, ки эшон доранд, ҳеҷ як аз мулук надоранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**масоии ҷамила** саъю кӯшишҳои писандида, некӯкор.
Ёре будаш дар он қабила,
Қоим ба масоии ҷамила. *Ҷомӣ*

**МАСОҲИФ** *а.* مصاحف *ҷ.* **мусҳаф||масҳаф||мисҳаф.**

Пари товус дар авроқи масоҳиф дидам,
Гуфтам: Ин манзилат аз қадри ту мебинам беш. (1) *Саъдӣ*

**МАСОҶИД** *а.* مساجد *ҷ.* **масҷид.**

Чандин ҳазор буткада ба саъи ӯ масоҷид шуда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МАСРАФ** *а.* مصرف *ниг.* **масриф.**

**МАСРАҶ||МАСРАҶА** *а.* مسرج||مسرجه **1.** чароғдон, шамъдон; **2.** чароғ.

Инро ба сутунҳои муртафеъ бардошта ва онро ба қандилу масраҷҳо биёростанд. *Носири Хисраз*

Ин фатилаест, чун дар масраҷа барафрӯзанд, мардум якдигарро ба сурати зангиён бинанд — бо рӯи сиёҳ ва мӯҳои муҷаъад. *«Илми симиё»*

**МАСРИФ||МАСРАФ** *а.* مصرف **1.** ҷои сарфу харҷ, он чӣ сарфу харҷ мешавад.

Расид мужда, ки омад баҳору сабза дамид,
Вазифа гар бирасад, масрафаш гул асту набид. *Ҳофиз*

Дар ин ҷо ба масорифи байтулмол назар бояд кард, чи яке аз масрифи байтулмол фуқаро ва масокинанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** сарф кардан, харҷ намудан, хароҷот.

Қаноат ба қадри кафоф ва сарфи мозода дар масраф ҳам амре душвор бувад, ки ҳар нафсе аз ӯҳдаи он набарояд. *Аҳмади Дониш*

**3.** фоида, суд.

Агар бо ғайри худ вомегузорӣ,
Чаро беҳуда дам бояд дамидан?
Бифармо, то суи дӯзах барандам,
Чӣ масриф дорад ин гуфту шунидан? *Носири Хисрав*

**МАСРУР** *а.* مسرور соҳиби сурур, шоду хурсанд, хушвақт.

Авлиё масрур ва ҳосидон маққур шаванд. *Авфӣ*

Ғариб нест, агар Восифии мискинро
Ба ваҷҳи лутфи дами нақл аз ӯ кунӣ масрур. *Восифӣ*

**МАСРУРУЛҚАЛБ** *а.* مسرورالقلب шоддил, дилшод.

Муҳаммади Сарроҷ мустаҳиққини ин диёрро аз атоёи подшоҳ масрурулқалб гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАСРУФ** *а.* مصروف сарф кардашуда.

Эй сиҳиқад, ки умри ту аксар
Ҳама масруфи наҳву тасриф аст... *Ҷомӣ*

Муаллим, ки масруф шуд ҳимматаш
Ба таҳсили аммомаву ришу фаш... *Шоҳин*

**МАСРУҚ** *а.* مسروق (чизи) сиркат кардашуда, дуздидашуда.

**МАСРУҚОТ** *а.* مسروقات *ҷ.* **масруқ.**

Бист аз дуздон буданд он ҷою беш
Бахш мекарданд масруқоти хеш. *Румӣ*

**МАСРӮЪ** *а.* مصروع касе, ки бемории саръ дорад.

Баровард аз ҷигар оҳе шағабнок,
Чу масрӯе зи пой афтод бар хок. *Низомӣ*

Гаҳ чу масрӯъ дасту по мезад,
Бар худ аз беҳудӣ сало мезад. *Бедил*

**МАСРӮЪОСО** مصروعآسا масрӯъмонанд, мисли касе, ки дарди саръ дорад.

Ҳушаш зи сару тавон зи тан рафт,
Масрӯъосо зи хештан рафт. *Ҷомӣ*

**МАСС I || МАС I** *а.* مس **1.** молиш, молидан, молидани ду чиз ба ҳамдигар.

Кӯҳу дарьёҳо сумаш мас мекунад,
То ҷаҳони ҳиссро пас мекунад. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* бархӯрдан, дучор шудан.

Баъд аз қатъи масофат ва масси офати саҳрову биёбон ба Миср расиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСС II || МАС II** *а.* مص макидан, макиш.

Вазъияташ чунон аст, ки биситонад байзаи тозаи ҳамом ва сӯрох карда, ҳар чӣ дар ӯ ҳаст, мас намояд ва хушк созад. *«Илми симиё»*

**МАССОС** *а.* مصاص макида кашанда.

**МАССОСА** *а.* مصاصه *муаннаси* **массос.**

Ин рагҳо ба қуввати массоса кайлусро ба худ мекашад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАССОҲ** *а.* مساح андозакунанда, паймоянда.

Чу массоҳе, ки паймояд заминро,
Ҳамекардам ба як манзил ду манзил. *Манучеҳрӣ*

Бад-ин гуна массоҳи манзилшинос
Зи соҳил ба соҳил гирифтӣ қиёс. *Низомӣ*

**МАСТ** مست **1.** касе, ки дар натиҷаи хӯрдани нӯшобаи мускир ба ҳолати беҳушӣ афтода мувозанати ақлу шурашро гум кардааст; **2.** он кӣ аз таъсири чизе кайф ва сархушӣ ҳосил намудааст.

Бӯи гул чунонам маст кард, ки доманам аз даст рафт. *Саъдӣ*

Бо ҳама тақвову зӯҳд ар бишнавад номат Қамол,
Аз даруни савмаа масту хароб ояд бурун.
*Камоли Хуҷандӣ*

3. мастиовар, масткунанда.

Роҳи дили ушшоқ, зад он чашми хуморе,
Пайдост аз ин шева, ки маст аст шаробат. *Ҳофиз*

4. *маҷ.* саргарм; машғул.

Оламе з-ин навост масти фиғон,
Ки шадид аст захми теғи забон. *Бедил*

5. *маҷ.* аз худ рафта, бебок, бемулоҳиза.

Ба дасти ғуломони масташ диҳам,
Ба чӯби шубонон шикасташ диҳам. *Низомӣ*

◇ **масти аласт** масти азалӣ, масти ҳамешагӣ.

*Қоҳилии ман замонамро бибаст,*
Ҳамчу маҳви бодаю масти аласт. *Румӣ*

**МАСТАБА||МИСТАБА** *а.* مصطبه **1.** суфача, суфа, ҷои нишаст, ки дар берун ва ё дар хона, айвон ва ғ. баландтар аз рӯи замин сохта мешавад.

Вайро ба саҳро берун бурдам, ба мавзее расидам, ки мастабае буд. *Ҷомӣ*

2. майхона.

Мастаба ва соири мавозеи фисқу фуҷур муаттал монд. *«Равзат-ус-сафо»*

Хӯрда ба расми мастаба
Май дар сафолин машраба. *Хоқонӣ*

**МАСТОНА** مستانه маствор, ба тарзу равиши одамони маст; калавида-калавида.

Мастона мехиромӣ, тарсам, ки дар раҳат
Бо ранги чеҳраам набарад ҳуш нақши по. *Бедил*

**МАСТУР** I *а.* مستور **1.** бо сатр пӯшида, бо парда пӯшида, пардапӯш; *маҷ.* пӯшида, пинҳон.

Чеҳраи мақсуд дар пардаи таваққуф мастур буд. *Восифӣ*

Он ганҷ, ки дар савмааи зоҳид мадфун буд, мастур ва махфӣ монд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. духтар ё зани паси парда; *маҷ.* пок, покдоман, оиффат, бономӯс.

Чу мастур бошад зани хубрӯй,
Ба дидори ӯ дар биҳишт аст шӯй. *Саъдӣ*

Маҳвашоне ба дилрабои тоқ,
Ҷумла мастури шӯҳраи офоқ. *Мушфиқӣ*

**МАСТУР** II *а.* مسطور **1.** сатр кашидашуда, навишташуда.

Ва чун он ҷо ба сабабе ки дар садри китоб мастур ва мазкур аст, дар ин таълиф ба шурӯъ пайваст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**мастуру мусаббат** навишта, сабт ва қайдшуда.

Қиссаи Бухтуннаср ... мастуру мусаббат буд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. навиштаҷот, китобҳо.

Тифл будам, ки бузургеро пурсидам аз булуғ.
Гуфт: Дар мастур омадааст, ки се нишон дорад. *Саъдӣ*

**МАСТУРА** I *а.* مستوره *муаннаси* **мастур** I.

Ҳабиб гуфт: Эй мастура, канизаки моро овоз кун! (2) *Аттор*

Мастурагони Миср зи дидори юсуфӣ
Ҳар як турунҷу даст буридан гирифт боз. (2) *Шамси Табрезӣ*

**МАСТУРА** II *а.* مسطوره *муаннаси* **мастур** II.

... Ҳақоиқро аз зуруфи ҳуруфи асотири мастураи кутуби мутадовила фаро гиранд. (1) *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАСТУРӢ** مستوری **1.** бопардагӣ, пӯшидагӣ, покдоманӣ.

Дар он миён аврате буд, ки худро ба ҷилбоби ҳаё мепӯшид ва дар мастурии ҳол мекӯшид. *«Хористон»*

2. *маҷ.* боиффатӣ, бономӯсӣ, покдоманӣ.

Бар он шуд, к-оташи оҳе барорад,
Ки не исмат, на мастурӣ гудозад. *Нозим*

3. *маҷ.* порсоӣ, зӯҳду тақво.

Фақеҳе барафтода масте гузашт,
Ба мастурии хеш мағрур гашт. *Саъдӣ*

Қас ба даври наргисат тарфе набаст аз офият,
Беҳ, ки нафрӯшанд мастурӣ ба мастони шумо. *Ҳофиз*

**МАСТӢ** مستی ҳолати беҳушӣ ва беҳудӣ дар натиҷаи хӯрдани мускирот.

Бад-он мастӣ андар диҳад сар ба бод,
Туро рӯз ҷуз шоду хуррам мабод. *Фирдавсӣ*

Ба ҷои симу зар гар шиша медод,
Ҷӣ мастиҳо ҷаҳон мекард буньёд. *Бедил*

**МАСУБАТ** *а.* مثوبت подоши нек, мукофот, музди некӣ.

Дар охират бо масубати ин хабар бо ту шарик бошам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСУБОТ** *а.* مثوبات *ҷ.* **масубат.**

Умедворам, ки аз масуботи он низ бебаҳра намонем. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСУН** *а.* مصون маҳфуз, нигаҳдорӣ кардашуда; дар амон гирифта, эмин кардашуда.

Ҳар соҳиби табъ, ки бар он вуқуф ёбад, аз айбҷӯӣ ва ғийбат кардан масун намонад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Чун ақлҳо дар амре иттифоқ кунад, ғолибан аз хато масун бошад. *Аҳмади Дониш*

**масун ва маъмун** маҳфуз ва эмин.

Атрофи баҳру бар аз осеби муфсидон масун ва маъмун гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**масуну мусаллам** эмин, саломат ва маҳфуз.

Ҳар соҳибдавлат, ки хоҳад ... аз тағйиру табдил масуну мусаллам бошад, ин маросимро муроқабат намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАСУС** *а.* مصوص мурғи бирьён, ки дарунашро бо сабзавот, зира ва доруворҳои дигар пур карда, бо сирка меомезанд.

Масуси сароию очори нағз,
Зи бодому писта баровarда мағз... *Низомӣ*

**МАСХ** *а.* مسخ *д.* табдил додани сурате аз аввала зишттару хунуктар ба сурати дигарӣ; аз рӯи афсонаи динӣ

худо сездаҳ нафар зану мардро барои афъоли бадашон ба шакли ҳайвонот даровардааст, чунончи ғуратгареро ба шакли сусмор, мутакаббирро — ба зоғ, моли ҳаромхӯрро — ба гунҷишк ва ғ.

Сездаҳ чиз ниҳодаст бино,
Ки ҳама масх шуданду ҳама ҳаст. *Хоқонӣ*

Он ҷамоатро, ки эзид масх кард,
Ояти тасвирашонро насх кард. *Румӣ*

**МАСХАРА** *а.* مسخره масхарабоз, ширинкор.

Ҳусайн гуфт: Ман на мутрибам ва на масхара, ки сухан бо ман дорӣ. «*Таърихи Табарӣ*»

Подшоҳ ва шоҳзода либосҳои худро бар дӯши масхара ниҳоданд. *Авфӣ*

**МАСХАРАГӢ** مسخرگی масхарашавӣ, хандахариишавӣ.

Пеши фиръавниён зи носарагӣ
Мисли Мусо шудӣ ба масхарагӣ. *Ҷомӣ*

**МАСЪАЛА||МАСЪАЛАТ** *а.* مسئلة||مسئلت **1.** мавзӯи баҳс, мавзӯе, ки ҳалталаб аст; мабҳас.

Агар масъалате афтад мушкилтар, ки дар он таҳайюре афзояд ва аз мо дар он боб мисоле наёфта бошӣ, истилои раъи мо кунӣ ва номаҳо фиристӣ бо қосидони мусриъ, то он масъаларо ҳал карда оянд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Мабоҳисе, ки дар он маҷлиси ҷунун мерафт,
Варои мадрасаву қолу қили масъала буд. *Ҳофиз*

**2.** пурсиш, дархост, илтимос; **масъалат кардан** (*ё* **намудан**) пурсидан, дархост кардан, илтимос кардан.

**МАСЪАЛАОМӮЗ** مسئلةآموز омӯзанда, таълимдиҳанда.

Нигори ман, ки ба мактаб нарафту хат нанавишт,
Ба ғамза масъалаомӯзи сад мударрис шуд. *Ҳофиз*

**МАСЪОТ** *а.* مسعاة **1.** кӯшиш, саъй, ниҳояти кӯшиш, шитоб; **2.** *маҷ.* баландӣ, бузургӣ.

**МАСЪУД** *а.* مسعود саодатманд, хушбахт.

Панди Саъдӣ, ки калиди дари ганҷи саъд аст,
Натавонад, ки ба ҷо оварад, илло масъуд. *Саъдӣ*

Рафта буд аз кафи ман домани хуршедваше,
Боз бо толеи масъуд ба даст овардам. *Фузулӣ*

**МАСЪУДРОЙ** مسعودرای некрой.

Хуҷастаталъату фирӯзбахту фаррухфол,
Саидтолеу масъудрою саъдлиқо. *Убайди Зоконӣ*

**МАСЪУЛ** *а.* مسئول **1.** пурсидашуда, хостагшуда; **2.** хоҳиш, талаб.

Масъули вай ба иҷобат макрун гашта, Ибни Саъд бо асҳоби худ дар ҳаракат ва сукун машварат намуд. «*Равзат-ус-сафо*»

Аркони давлат бо модари шоҳ дар ин қадар мӯҳлат музояка накарда, масъули он афифаро иҷобат намуданд. «*Таърихи Фаришта*»

**3.** савол кардашуда, касе, ки аз вай мепурсанд.

Эй Ҳорун, имрӯз, ки ту соилӣ ва ман масъул, ман ҳокимам ва ту аз ҳукм маъзул. *Ҳофӣ*

**МАСҚАТУРРАЪС** *а.* مسقط الرأس зодгоҳ, таваллудгоҳ, ватан.

Аз куҷоӣ ва мавлиду масқатурраъси ту дар куҷост? «*Равзат-ус-сафо*»

Ба сабабе аз асбоб Салҷук аз масқатурраъси хеш ба Мовароуннаҳр омад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАСҚУБ** *а.* مثقوب сӯрох кардашуда (бо пармӣ).

... Ба алмос ӯро [ёқутро] масқуб гардонид. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАСҚУЛ** *а.* مصقول сайқал додашуда; тоза ва ҷилодор кардашуда.

Равшан оинае ба даст овар,
Ки зи занги ҳаво бувад масқул. *Ҷомӣ*

**МАСҲ** *а.* مسح молидан бо даст.

Агар шифои ранҷи хешро дар масҳи гӯши худ донам, ин феъл аз ман дар вуҷуд наёяд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАСҲАФ** *а.* مصحف *ниг.* **мусҳаф.**

**МАСҲУБ** *а.* مصحوب ҳамсӯҳбат, ҳамдам; ҳамроҳ, ҳамсафар.

Яке аз умарои осии масҳуби Қобус ба қалъа рафт. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАСҲУР** *а.* مسحور сеҳр кардашуда, гирифтори сеҳру ҷоду.

**МАСҶИД||МАЗҚИТ||МАЗГИТ** *а.* مسجد||مزکت||مزگت ибодатхонаи мусулмонон.

Ба масҷид ҳафтае аз ту куҷо як саҷдаи лоиқ,
Ки дар одинае зоҳид, ба шаш рӯзи дигар фосиқ. *Камоли Хуҷандӣ*

Дили Ҷомӣ, ки шуд бутхона аз меҳри буте чун ту,
На дар вай фикри масҷид, на ҳавои хонақаҳ бодо! *Ҷомӣ*

**масҷиди одина** (*ё* **ҷомеъ**) масҷиде, ки дар он намози ҷӯмъа мехонанд.

Нур ҷои бузург аст ва дар вай масҷиди ҷомеъ аст. «*Таърихи Наршахӣ*»

Хонаи ин қавмро ҷун масҷиди одина дон,
Зинати қолин шаъни пешайвон асту бас. *Сайидо*

**МАСҶИДӢ** مسجدی **1.** мансуб ба масҷид; **2.** обид, зоҳид ва порсо, намозхони доимӣ.

**МАСҶУД** *а.* مسجود он кӣ ба вай саҷда мекунанд, мавриди парастиш.

**МАСҶУН** *а.* مسجون маҳбус, зиндонӣ.

Дар он замон ҷамъе касир аз абнои Аббос масҷун ва маҳбус буданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАСҶУР** *а.* مسجور пур ва моломол аз об, саршор, лабрез.

Баҳри масҷур аст обаш ё зулоли салсабил,
Арсаи чарх аст саҳнаш ё биҳишти ҷовидон. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАТАР** *а.* مطر борон.

**МАТАРНОК** مطرناک боронӣ, боранда.

Хоҷа чунон абри бонгдору матарнок
Ҳаст ба қавлу амал ҳамеша муҷаррад. *Манучеҳрӣ*

**МАТБАХ** *а.* مطبخ ошхона, хонаи ошпазӣ, ошпазхона.

З-он дам, ки сӯи матбах чашми тамаъ кушодам,
Даст аз ҳариса шустам, дил бар палав ниҳодам. *Савдо*

◇ **ин матбах, (ин) матбахи дудаҳӯрд** *киноя аз* дунъё.

Дар ин матбах, ки қурбон аст ҷонҳо,
Чу дунон нонрабой маслаҳат нест. *Шамси Табрезӣ*

Қадам неҳ дар ин матбахи дудаҳӯрд
Бизан пой бар косаи лоҷвард. *Хоҷӯ*

**матбахи фалак** фалак ҳамчун ҷои насибдиҳӣ ва қисмат.

Дар матбахи фалак, ки ду нон аст гарму сард,
Ғам беҳ наволаи ману хуни ҷигар мудом. *Хоқонӣ*

**МАТБАХӢ** مطبخی **1.** мансуб ба матбах; **2.** ошпаз.

Ҳорунаррашид матбахиро биҳонд ва ҳукм кард, ки фардо бояд ки ҳариса кунад. *«Ҳористон»*.

Нагардад аз мазоқам лаззати кукупалав берун
Аз он рӯзе, ки пири матбахӣ додаст иршодам. *Савдо*

**МАТБУХ** *а.* مطبوخ **1.** пухташуда; **2.** хӯрок.

Дурдии матбух бин бар сари сабза зи сел,
Шишаи норанҷ бин бар сари об аз ҳубоб. *Хоқонӣ*

Низомшоҳ гуфт: Пеш аз ин ба чанд рӯз фалон хоҷасарой матбухе барои ман овард, ба муҷарради хӯрдан дарди шикам ва барҳамзадагии табиат расид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАТБӮА** *а.* مطبوعه *муаннаси* **матбӯъ.**

Аз мевачоти матбӯа, чун анор ва ангур, аз баққол бихарӣ. *Аҳмади Дониш*

**МАТБӮЪ** *а.* مطبوع мувофиқи табъ, мақбул, писандида; дилкаш.

Султонро сухан гуфтани ман матбӯъ омад, шабонгоҳ ба манзили ӯ нақл карданд. *Саъдӣ*

Бигӯ, ки эй ҳама аъзоятон чунон матбӯъ,
Ки шарҳи ҳусни яке з-он ба солҳо натвон. *Шоҳин*

**матбӯъ афтодан** *касеро* маъқул омадан, писанд шудан, мувофиқи табъ будан; **матбӯи табъи** *касе* **шудан** мувофиқи табъи касе омадан, ба касе маъқул шудан.

Сози беоҳанги мо матбӯи табъи кас нашуд;
Ҳар чӣ меояд зи мо, бар худ ситам дорем мо. *Туғрал*

**МАТВӢ||МАТВО** *а.* مطوی||مطوا **1.** печидашуда, печ дар печ, печида.

Устуни ман исмату ҳифзи ту аст,
Ҷумла матвии ямини он ду даст. *Румӣ*

**2.** навардида шуда, тай кардашуда; **матвӣ кардан** тай кардан, навардидан.

В-ар замину обро улвӣ кунад,
Роҳи гардунро ба по матвӣ кунад. *Румӣ*

**МАТИЙЯ||МАТИЙЯТ** *а.* مطیه||مطیة *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **матоё.**

**МАТИН** *а.* متین **1.** устувор, собит, маҳкам.

Эй он ки ба фанни шоирӣ бебадалӣ,
Устоди қасидаиву пири ҳунарӣ,
Дорӣ сухани баланду бар асл матин,
Оре, чу ту аз асл Маози Ҷабалӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** балеғ, пурмаъно, асоснок.

Маъниро аз тарзи нави Мулло-Дарвеши Волабурдӣ, ки тамкини ибороти матинаш бар раги хорохатти насх кашидӣ. *Бедил*

◇ **матин шудан** рост шудан, сих шудан.

Азиз аз ин сухан шуд он чунон тез,
Ки ҳар мӯяш матин шуд чун синон тез. *Ҳозиқ*

**МАТИР** *а.* مطیر боронтнок; боранда.

Чун баҳри ситам мавҷ занад, киштии Нӯҳ аст,
Чун гарди бало нашр шавад, абри матир аст. *Анварӣ*

**МАТЛАБ** *а.* مطلب **1.** масъала, мабҳас.

Матлабҳои илмӣ ҳама чаҳор гуна аст... *Ибни Сино*

**2.** чиз ё каси талаб кардашаванда; чизи матлуб, мақсуд; мақсад; хоҳиш, талаб.

Матлабу мақсади ушшоқ дар ин дашти фано
На улуму на уқулу на зиён асту на суд. *Шамси Табрезӣ*

Агар осудагӣ матлаб бошад, ту ҳам он вилоятҳоро боздеҳ. *Аҳмади Дониш*

**МАТЛАЪ** *а.* مطلع **1.** ҷои тулӯъ, маҳалли зуҳур, бaромадгоҳ; маҳалли тулӯи офтоб, моҳ ва ғ.

Чун баромад моҳи нав аз матлаи пироҳанаш,
Чашми бадро гуфтам: Алҳамде бидам пироманаш! *Саъдӣ*

Офтоб сар аз матлаи уфуқ берун кард. *Аҳмади Дониш*

Зоҳидро субҳи умед аз матлаи мурод табассум оғоз кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** оғоз, шурӯъ, аввал; *муқобили* **мақтаъ** 2.

Ҳар сухане, ки аз матлаи он дуруштӣ мафҳум гардад, бояд ки мақтааш ба нармӣ ва лутф қатъ ёбад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**матлаи сабоҳ** аввали пагоҳ, вақти дамидани субҳ.

... Аз матлаи сабоҳ то мақтаи равоҳ масолеҳи халқ гузорндӣ. *Авфӣ*

**аз матлаъ то мақтаъ** аз аввал то охир.

[Рой] қиссаи хоб ва ганҷ ва васиятнома... аз матлаъ то мақтаъ бозгуфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** *адш.* байти аввали ғазал ё қасида; *муқобили* **мақтаъ** 3.

Дар ҳасби ҳол матлаи шеъре гузидаам,
В-овардаам ба сурати тазмину бас хуш аст. *Анварӣ*

Эй зи абри раҳматат хуррам гулу бустони мо,
Гуфтугӯи ҳарфи ишқат матлаи девони мо. *Махфӣ*

**МАТЛУБ** *а.* مطلوب талаб кардашуда, он чӣ талаб карда мешавад; мақсуд.

Фасли ҳафтум дар баёни хайру саодат, ки матлуб аз расидан ба камол он аст... *«Ахлоқи Носирӣ»*

Баъзе сабрро ду қисм кардаанд: яке сабр аз матлуб, дуввум сабр бар макруҳ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

◇ **матлуби Искандар** *киноя аз* оби ҳаёт.

Ҳар кӣ бошад толиби меҳраш, бимонад ҳамчу Хизр,
З-он ки меҳраш лаззат аз матлуби Искандар гирифт. *Муиззӣ*

**МАТМАЪ** *а.* مطمع он чӣ мавриди тамаъ аст, чизи хостатшуда; орзу, хоҳиш.

**МАТМАҲ** *а.* مطمح ҷои назар андохтан, ҷое ё чизе, ки зери назар қарор дода мешавад; назаргоҳ, мавриди таваҷҷӯҳ.

Якеро дил аз даст рафта буд ва тарки ҷон гуфта ва матмаҳи назараш ҷои хатарнок ва мазаннаи ҳалок. *Саъдӣ*

Эй маърази ин ниёзмандӣ
В-эй матмаҳи ин хаёлбандӣ! *Шоҳин*

**МАТМУРА** *а.* مطموره **1.** хонаи зеризаминӣ, таҳхона; **2.** зиндон.

Чун Тоҳир бар болини падар ҳозир гашт, аҳли ғадр Тоҳирро гирифта маҳкам барбастанд ва дар матмура боздоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Оқил бояд, ки аз матмураи зулматободи табиат ба фазои васеи ақл ояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

◇ **матмураи обу гил** дар тасаввуф—зиндони рӯҳ, яъне худи ҷисм; ҷисми одам.

Гузар кун зи матмураи обу гил,
Сафар кун ба маъмураи ҷону дил. *Хоҷу*

**МАТМУРАНИШИН** مطموره‌نشین зиндоннишин, зиндонӣ.

Матмуранишини ҷоҳи ғафлат,
Тайёрасавори роҳи ғафлат. *Ҷомӣ*

**МАТМУРАНИШОН** مطموره‌نشان касе, ки дигаронро ба зиндон менишонад.

Фавворакушои чашмаи ҷуд,
Матмуранишони кунҷи нобуд. *Ҷомӣ*

**МАТМУС** *а.* مطموس **1.** маҳву нобуд кардашуда; аз байн рафта.

Қорзоре кард, ки осори шаҷоати Тӯс ва Рустам матмус гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун мухолифон бад-он расиданд, ба захмати бисьёр андаке аз он матмус гардонида бозгаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** фарсудашуда, фарсуда, кӯҳнашуда.

Чун ҳаво дар ғояти ҳарорат буд ва ҷомаҳо матмус, мутаваҷҷеҳи Сарахс шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАТМӮЪ** *а.* مطموع тамаъ кардашуда, талаб, хоҳиш, чашмдошт.

Матмӯъ он, ки чизе ба имом Ҳусайн нависӣ ва ӯро аз воқеаи ман хабар намоӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Акнун матмӯъ он аст, ки мардона бикӯшед. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАТН** *а.* متن **1.** ҷои баланд ва устувор; **2.** *маҷ.* замин, сатҳи замин.

Риёзе дид Юсуф мухтараътарҳ,
Зи матни хуррамаш Фирдавс як шарҳ. *Нозим*

**3.** *маҷ.* навиштаҷоти асли китоб (ба ғайри ҳошия ва шарҳи он).

Зикри эшон дар матни китоб ёд карда шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАТОВӢ** *а.* مطاوی *ҷамъ* **1.** *ҷ.* матвӣ||матво; **2.** *маҷ.* таркиб ва ҷумлаҳои печ дар печи калом.

Дар матовии мукотабот аз ҳар тӯе мӯе ва аз ҳар шевае шаммае ба машоми хотири мустамеъ расад. *«Нигори доииш»*

Ин фасл то ин ҷо ҳикояти сухани ҳаким аст ва дар матовии ин калимот фавоиди бисьёр аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАТОЁ** *а.* مطایا *ҷ.* **матийя||матийят** ҷорпоёни саворӣ ҳамчун аспу шутур ва ғ.

Аббос гуфт: Ҷамъе дигар ҳастанд, ки бо Язид байат накардаанд ва матоёи эшон аз атоёи худ гаронбор гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

Матоёи орзуи ҳамгинон аз атоёи он саховатпеша гаронбор гашта; расми эҳтиёҷ ва оз аз ҷаҳон барафтод. *«Таърихи Фаришта»*

**МАТОИБ** *а.* متاعب *ҷ.* **тааб.**

Тараққӣ бар маориҷи фазоил биайниҳи бар баландӣ рафтан аст, ки бе таҳаммули машоқ(қ) ва матоиб... муяссар нагардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАТОИМ** *а.* مطاعم *ҷ.* **матъам.**

Фарти қудрат бар таҳсили матоими лазиз ва тамкин аз маноқеҳи шаҳӣ ва вусул ба машорибй ҳании марғуб талабанд. (2) *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАТОЛЕЪ** *а.* مطالع *ҷ.* **матлаъ; матолеъ ва мақотеъ** авоил ва авохир, аввалу охир.

Баъзе тариқи тарсеъ ва тасҷеъ месипаранд ва матолеъ ва мақотеи суханро бад-он ҳашмат ороиш медиҳанд. *«Оини нигориш»*

**МАТОЛИБ** *а.* مطالب *ҷ.* **матлаб.**

Ҷаҳд — таҳаммули машаққат бар иктисоби матолиб (бошад). (2) *Авфӣ*

**МАТОМЕЪ** *а.* مطامع *ҷ.* **матмаъ.**

Даргоҳи ту омро матомеъ,
Айвони ту хосро макосиб. *Анварӣ*

**МАТОНАТ** *а.* متانت устуворӣ, маҳкамӣ.

Малакаи истиқомат ва матонат дар ӯ ҳосил гардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАТОР** *а.* مطار **1.** паридан, париш.

Сад ҳазорон сол будем дар матор,
Ҳамчу зарроти ҳаво беихтиёр. *Румӣ*

**2.** ҷои паридан, маҳалли париш.

Мурғони хастаему зи даҳ дом ҷастаем,
Домест доми ту, ки аз он сӯ матор нест. *Шамси Табрезӣ*

**МАТОФ** *а.* مطاف *д.* ҷои тавоф кардан, мазор ва ғ., ки диндорон ба гирди он давр гашта зиёрат мекунанд.

Гуфт: Эй Анқои ҳақ ҷонро матоф,
Шукр, ки бозомадӣ з-он кӯҳи Қоф. *Румӣ*

**МАТОЪ** *а.* متاع **1.** порча, қумош.

Сад шутурро аз матоъ ва қумоши нафис бор карданд. *Авфӣ*

**2.** мол, моли тиҷоратӣ, колои харидуфурӯшшаванда.

Ва фалон ғанӣ ба воситаи зарар ва зиёни фалон касб ё фалон ҷинси матоъ мутазаррир шуда гадо гашт. *Аҳмади Дониш*

Гар дошт рӯзе пеш аз ин бозори Юсуф равнақе,
Дорад матои ҳусни ту имрӯз бозори дигар. *Ҳилолӣ*

**матои қалил** (ё **ҳақир**) моли ночиз, моли ҳеҷмаярз.

**МАФТӮҲ** *а.* مفتوح 1. кушодашуда, кушода.

Бар фуқарои ибод боби ризқ мафтӯҳ бошад.
«*Равзат-ус-сафо*»

2. фатҳ кардашуда, мусаххаршуда.

...То он замон, ки Хуросон мафтӯҳ гашт, дар зилли инояти Мирзо Бобур маъво дошт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МАФХАР** *а.* مفخر фахр, ифтихор, боиси ифтихор.

Гар Систон бинозад бар шаҳрҳо, барозад,
Зеро ки Систонро зебад ба хоҷа мафхар. *Фаррухӣ*
Гар ту ба табор фахр дорӣ,
Ман мафхари гавҳару таборам. *Носири Хисрав*

**МАФХАРАТ** *а.* مفخرت чизе, ки бо он ифтихор карда мешавад, мавриди фахру мубоҳот.

Аз шахси ӯ нагашта ҷудо ҷоҳу мафхарат,
Дар ҳукми ӯ накарда гузар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**МАФЪУЛ** *а.* مفعول 1. кардашуда, он чизе, ки карда шудааст; 2. *грам.* пуркунанда; объект; *муқобили* **фоил** 2.

Умре гузашт то кай монанди Амри мафъул
Зарби замона хӯрдан аз дасти Зайди фоил? *Савдо*

**МАФҚУД** *а.* مفقود гумшуда; аз миён рафта.

Мафқуд шуд муруввату маъдум шуд вафо,
Қ-аз ҳар ду ном монд чу Симурғу кимиё.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

Нафси инсониро се қувват аст мутабоин... ва чун яке аз он қуво бар дигаре ғолиб шавад, он дигар маққур ё мафқуд шавад. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МАФҚУДУЛАСАР** *а.* مفقودالاثر пайгумшуда, беному нишон гумшуда, он чӣ аз он асаре боқӣ намондааст.

Муждаи висоли писари мафқудуласари хеш истимоъ фармуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАФҲУМ** *а.* مفهوم фаҳм кардашуда, фаҳмидашуда, донисташуда; **мафҳум** (-и *касе*) **гаштан** фаҳмида шудан, фаҳм карда шудан.

Гуфт: Пири садупанҷоҳсола дар ҳолати назъ аст ва ба забони аҷам чизе ҳамегӯяд ва мафҳуми мо намегардад. *Саъдӣ*

**МАХ||МУХ** مخ лаҷоми дурушти вазнин, ки бар аспу хачири саркаш барои ром кардан мегузоранд.

Ту ҳайдахию ҳамениҳӣ мах
Бар курраи тавсани бечора. *Мунҷик*

**МАХБАР** *а.* مخبر ботин, дарун, пӯшида; **махбару манзар** даруну берун, ботину зоҳир, пӯшидаву ошкор.

Зи фазли махбару манзар бар ӯ гуво бас кун,
Ки ошкораи мард аз ниҳони мард гувост. *Унсурӣ*

**МАХДУМ** *а.* مخدوم он кӣ дигарон ба вай хидмат мекунанд; хӯҷаин, хоҷа.

Ту махдумию ман камин бандаат,
Ту фармондеҳу ман сарафкандаат. *Хоҷу*

Ҳеҷ хирадманд барои осоиши хеш ранҷи махдуми худ ихтиёр накунад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МАХЗАН** *а.* مخزن 1. ҷои ганҷ ниҳодан, хизона, ганҷ.

...Ки гар ман банда бошам, ҳафт махзан
Бувад кам дар баҳои гавҳари ман. *Нозим*

**махзани асрор** а) ганҷинаи сирҳо; б) *киноя аз* якӯмин китоби «Хамса»-и Низомӣ «Махзан-ул-асрор».

Маро чун махзани асрор ганҷе
Чӣ бояд дар ҳавас бинмуд ранҷе. *Низомӣ*

2. анборча, мадон.

Қазвиние табаре дошт, ҳар шаб дар махзан мениҳод. *Убайди Зоконӣ*

**МАХЗАНУЛАСНОМ** *а.* مخزن‌الاصنام ҷои санамҳо, ҷои бутҳо, ҷои муҳофизати бутҳо.

Он қалъа ба аҳди роҷа Баҳим бар қуллаи кӯҳе бино ёфта, аҳли Ҳинд онро махзануласном медонистанд. «*Таърихи Фаришта*»

**МАХЗУБ** *а.* مخضوب ранг кардашуда, олуда.

Дар ҳолате, ки махзуб ба дам бошам, ҳоҳам гуфт, ки фалону фалон маро куштанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАХЗУЛ** *а.* مخذول хору залил кардашуда.

Ба фан даҷҷолро маъзул карда,
Ба шакл иблисро махзул карда. *Хисрави Деҳлавӣ*

Толиби ботил ба ҳасаби маънӣ махзул ва мағлуб аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МАХЗУН** *а.* مخزون дар хазина маҳфуз дошташуда.

Ин ҷо захираи куллӣ махзун аст.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

Ҷамъе аз паричеҳрагони хос монанди лӯълуи макнун ва дурри махзун шароби лаълфом ба косаҳои булӯрин рехта ба ҳозирон доданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МАХЗУНОТ** *а.* مخزونات *ҷамъи* 1. *ҷ.* **махзун.**

Дар андак фурсате роҳи ганҷ бозёфта тамоми махзунотро ба назари ҳумоюн даровարданд.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

2. *маҷ.* пӯшидагиҳо, махфиҳо, пинҳондоштташудаҳо.

Баён дар фаҳвои махзуноти хотир ҳаққи амонат ба ҷой наёрад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МАХИЛА||МАХИЛАТ** *а.* مخیله||مخیلت 1. лаёқатнокӣ, арзандагӣ; 2. нишона, аломат.

**МАХЛАС** *а.* مخلص 1. халосӣ, раҳоӣ.

Ҳеҷ метавонӣ, ки аз ин мазиқи бало роҳи махласе ба ман бинамоӣ. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Фардо, ки ту ҳам шикаст ёбӣ,
Бар махласи худ на даст ёбӣ. *Савдо*

2. *маҷ.* маҳалли итмом; охир, поён.

Пеш аз он к-ин қисса то махлас расад,
Дуди ганде омад аз аҳли ҳасад. *Румӣ*

**МАХЛУТ** *а.* مخلوط омехташуда, омехта.

Дар олами шаҳодат ҳама махлут ва мамзӯҷ ба аҷзои аносир аст. *Аҳмади Дониш*

**МАХЛУҚ** *а.* مخلوق офаридашуда, халқшуда.

Одамиён бар тибои мухталиф махлуқ гаштаанд.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

Гӯям паи дуоят то субҳ з-аввали шаб,
Эй унсури ту махлуқ аз кибриёи машраб. *Сайидо*

Матои ман сару ҷон асту нест лоиқи дӯст,
Ба дӯстон чӣ фиристад касе матои қалил.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ҷон медиҳем тӯҳфа ба боду намебарад,
Хиҷлат барад магар зи матои ҳақири мо.
*Камоли Хуҷандӣ*

**3.** молу мулк, сарват.

Бо хаёли ишқи ҷонон хонабардӯшем мо,
Аз матои ҳар ду олам чашм мепӯшем мо. *Имло*

...Ки мискин, дар иқлими ғурбат бимурд,
Матое, к-аз ӯ монд, золим бибурд. *Саъдӣ*

◇ **матои хона** мол ва асбобу анҷоми хона.

Дар ҳар тараф матои хона ба ноне мефурӯхтанд ва касе намехарид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба ғорат додам аз ғафлат матои хонаи худро,
Ба дасти худ задам оташ ман оташхонаи худро.
*Махфӣ*

**МАТРАҲ** *а.* مطرح **1.** маҳалли андохтан, ҷои афкандани чизе.

Пас набӣ фармуд, к-онро барканaнд,
Матраҳи хошоку хокистар кунанд. *Румӣ*

Ин заминест, ки сарманзили ҷонон будаст,
Матраҳи нури рухи он маҳи тобон будаст. *Ҷомӣ*

**2.** халтае, ки сайёдон шикори худро дар он меандозанд.

...Ки чун боядам матраҳе сохтан,
Шикоре дар он матраҳ андохтан. *Низомӣ*

**МАТРУД** *а.* مطرود тард кардашуда, рондашуда, мардуд.

Эй матруд, на Валид маро тавонад кушт ва на ту! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

В-ар бувад андешаат зишту палид,
Мешавӣ мардуду матруду баид. *Шоҳидӣ*

**МАТРУК** *а.* متروک тарк кардашуда, фурӯгузоршуда, аз байн бурдашуда, аз кор ва аҳамият рафта; ғайри роиҷ.

Бурҳон-Низом... зари сурх маскук гардонид, хост, ки зари куффорро матрук созад. *«Таърихи Фаришта»*

Дар ин рӯзгор қадри ин фирқа шикаст ёфта ва матрук шудаанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МАТРУКОТ** *а.* متروکات моли меросии одами мурда.

Ин маънӣ ба самъи подшоҳ расида, фармуд, ки тамомати матрукоти амир Аҳмадро ҳозир оваранд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Адади филони ӯ аз шаш ҳазор мутаҷовиз набуд ва боқии матрукоти ӯ бар ин наҳҷ буда.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАТФӢ** *а.* مطفی хомӯш кардашуда (дар бораи оташ ва ғ.).

**МАТЪАМ** *а.* مطعم **1.** ҷои таомхӯрӣ, ошхона; **2.** таом, хӯрок, ғизо; **матъам ва машраб** а) таомгоҳ ва нӯшидангоҳ; б) таом ва нӯшиданиҳо.

Биё, то матъам ва машраби ман бинӣ. *Авфӣ*

**МАТЪУМ** *а.* مطعوم хӯрданӣ, хӯрок, он чӣ хӯрда мешавад.

[Ғозонхон] донад, ки одату расми ҳар як [салотин ва мулук] дар базму разм, хушиву нохушӣ, матъум ва малбус ва маркуб ва дигар ҳолат ва ашъё чӣ гуна буд ва ин замон бар чӣ ваҷҳ аст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАТЪУМОТ** *а.* مطعومات *ҷ.* **матъум.**

...Чаҳорум ҳисси завқ аст, ҳар чӣ аз матъумот аст, бад-ӯ ояд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАТЪУН** *а.* مطعون **1.** зада ва сӯрох кардашуда бо найза ва монанди он.

Дев duздона суви гардун равад,
Аз шиҳоб ӯ мӯҳраку матъун шавад. *Румӣ*

**2.** таъна кардашуда, маломатзада, сарзаниш кардашуда, мавриди таъна ва маломат.

Мумсик ба ҳама вақт матъун... бувад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Матъуни ҷаҳон шудам зи дастат,
Дар гӯша ниҳон шудам зи дастат. *Шоҳин*

**3.** гунаҳгор, айбдор.

Султон Маҳмуд... ҳар рӯз якеро ба гуноҳи нокарда муттаҳам ва матъун дошта, ба сиёсат меовард. *«Таърихи Фаришта»*

**МАУНАТ I** *а.* مؤنت воситаҳои таъминот, нафақа, озуқа; таъминот.

Дарвеше косиб буд ва ба маунати аёл дармонда.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва бояд ки арбоби камол ва ҳираф ва саноеъро маунат фармояд. *Аҳмади Дониш*

**МАУНАТ II** *а.* معونت ёрӣ, кӯмак; ёрӣ додан.

Гаштосп маунат аз писар хост,
К-овард ба даст духтаронро. *Хоқонӣ*

Ба сабаби маунати ӯ қуввати ман барқарор бимонд. *Авфӣ*

**МАУНОТ** *а.* مؤنات *ҷ.* **маунат I.**

Агар мо дар мақоми қабули хироҷ ва таҳаммули мауноти бумон дароем, бад-он розӣ нагарданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАФАР(Р)** *а.* مفر маҳалли фирор, гурезгоҳ; паноҳгоҳ.

Чун халифа бар он ҳол вуқуф ёфт, ба куллӣ аз мулки Бағдод маъюс гашт ва ҳеҷ мафарре ва маҳрабе надид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАФЗАЪ** *а.* مفزع паноҳгоҳ, малҷаъ.

Эй мулкзидояндаи ҳар мулкзидоён,
Эй ҷораи бечораву эй мафзаи зуввор. *Манучеҳрӣ*

**МАФЗӢ** *а.* مفضی паҳншуда ва ба чизе расида.

Пиру ҷавон гар хӯрад оби ҳаёт,
Марг бар ӯ мафзию маншур нест. *Шамси Табрезӣ*

**МАФЛУК** *а.* مفلوک фалакзада, бадбахт; бечиз, муфлис.

Дар айёми ҳукумати Банӣ-Умайя мо ба ғоят мафлук ва муфлис будем. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФЛУҶ** *а.* مفلوج фалаҷшуда, шал.

Зи ҷунбиш набуд як дам оромгир,
Чу симоб бар дасти мафлуҷи пир. *Низомӣ*

**МАФОВИЗ** *а.* مفاوز *ҷ.* **мафоза.**

Авлоди Яъқуб баъд аз тайи мафовиз ва мароҳил ба Канъон расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФОЗ** *а.* مفاز ҷои расидан, ҷои рафта расидан, расидгоҳ.

Нест бар ин корвон ин рах дароз,
Ки мафоза зафт омад ё мафоз. *Румӣ*

**МАФОЗА** *а.* مفازه биёбони беобу алаф.

*Мар-биёбонро мафоза ном шуд,*
Ному нанге аклашонро дом шуд. *Румӣ*

**МАФОЗОТ** *а.* مفازات *ҷ.* **мафоза.**

Басо кўшкҳои мунаққаш ва боғҳои дилкаш, ки бино карданд ва биёростанд, ки имрўз бо замин ҳамвор гаштааст ва бо мафозот ва авдия баробар шуда. *Низомии Арўзӣ*

**МАФОЛИК** *а.* مفالیک *ҷ.* **мафлук.**

...Ва бақияти он мафолик рўй ба гурез ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФОРИҚ** *а.* مفارق *ҷ.* **мафрақ||мафриқ.**

[Подшоҳ]... сояи салоҳ ва ҷаноҳи фавзу наҷоҳ бар мафориқи оламиён мабсут сохта. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАФОСИЛ** *а.* مفاصل *ҷ.* **мафсил.**

Аз шукўҳи лашкари душманшикан ларза бар аъзои кўҳ ва мафосили он гурўҳ афтод. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Рўят чу ранги зар зард гардидааст, гўӣ
Печида кулфати қарз чун дард дар мафосил. (2) *Савдо*

**МАФОТЕҲ** *а.* مفاتیح *ҷ.* **мифтоҳ.**

Аркони давлат ва аъёни ҳазрат васияти малик ба ҷой оварданд ва таслими мафотеҳи қилоъ ва хазоин бад-ў карданд. *Саъдӣ*

**МАФОХИР** *а.* مفاخر *ҷ.* **мафхарат.**

Ба сабаби истиғнои ў ҷуз ба зикри маноқиб ва маосир ва шарҳи масой ва мафохир ва шукри ҷамил ва базли тоат натавонад буд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАФРАШ** *а.* مفرش чизи густурданӣ ҳамчун палос, шол, намад ва ғ.

Дар манзили ғам фиганда мафраш моем,
Ҳам дида пуробу дил пуроташ моем. *Рўдакӣ*

◇ **мафраши дебо** *киноя аз* ҷои сабзаву гулу лола, чаманзор.

Нилгун карда баркашид ҳаво,
Боғ бинвашт мафраши дебо. *Фаррухӣ*

**МАФРАҚ||МАФРИҚ** *а.* مفرق **1.** ҷои ҷудошавӣ; **2.** хатте, ки дар натиҷаи шона задан ва ба ду тараф ҷудо кардани мўйҳо пайдо мешавад, тораки сар, фарқи сар.

**МАФРУЗ I** *а.* مفروز ҷудо кардашуда, ҷудо, алоҳида.

Ҳар кӣ ин бихонад, маълум гардад ўро, ки Систон ҳамеша аз миёни олам мафруз будааст. *«Таърихи Систон»*

**МАФРУЗ II** *а.* مفروض **1.** фарзшуда; **2.** ҳатмӣ, воҷиб; ҳатман воҷиб; **3.** *д.* он чӣ худо иҷрои онро фарз ва воҷиб гардонидааст.

**МАФРУЗОТ** *а.* مفروضات *ҷ.* **мафруз II.**

Тафаккуди меҳмон... аз қабили... мафрузот аст. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФРУШ** *а.* مفروش фарш кардашуда, густурдашуда, паҳн кардашуда; **мафруш сохтан** густурдан, паҳн кардан.

Фаррошон қолинҳо ва намадҳои ботакаллуф мафруш сохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАФРУҚ** *а.* مفروق ҷудо кардашуда.

Муҳосаботи Хуросон ва Мозандарон мафруқ нашуда, шояд, ки уммол ва мутасаррифон дар ғайбати Шарафуддин чизе бо ў ҳавола кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФСАДА||МАФСАДАТ** *а.* مفسده||مفسدت фасодкорӣ, бадӣ, сабаб ва боиси фасод.

Ҳар як он чӣ вазифаи шумост, нигоҳ доред ва дигаронро роҳи рост намоед ва аз мафсадат ва фузул мўҳтариз бошед. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Оқибат аз қубҳи сарирати ў мафсадаҳо пайдо гашта, ки ба шаомати он номуси ҷандсола наздик буд, ки ҳабоан мансуран гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФСИЛ** *а.* مفصل **1.** фосилаи байни ду чиз; маҳалли ҷудо шудани ду чиз.

...Аз Ғазнин берун омада дар мафсили ҳар ду ноҳия ба якдигар расиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** банди устухони бадан, ҷои пайванди ду устухон дар бадан.

Ҷиҳати он ки хилқати қавоими ў аз як устухон аст ва ўро мафсили зону нест... *Авфӣ*

**МАФТУЛ** *а.* مفتول тоб додашуда, печида (монанди фатила).

Ҳама мафтул дилгусил бошад,
Зулфи марғул ғўли дил бошад. *Саноӣ*

Мусо вушоҳе аз зару суф ва катони мафтул сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФТУН** *а.* مفتون **1.** фитна кардашуда, фирефташуда, *ба воситаи фиребу найранг ба чизе (ё касе) дилбаста*шуда.

Ба нақши бўқаламуни ҷаҳон машав мафтун,
Зи қубҳи зоҳири ашьё ба худ мабанд гиреҳ. *Бедил*

**мафтун кардан** *касеро* диққати касеро ба худ кашидан, диққати касеро барангезонидан; дили касеро рабудан.

[Аҷуз] *ба он зан низ мазоҳ мекард ва мулоабат* менамуд ва ўро механдонид, то оне ки ўро ба хештан мафтун кард, чунон ки соате ба ҷудоии аҷуз шикебой наметавонист.*

**2.** шефта; ошиқ.

Сабза мафтуни турраи сунбул,
Сарв маҷнуни шеваи гулнор. *Убайди Зоконӣ*

Чу мафтуни содиқ маломат шунид,
Ба дард аз дарун нолае баркашид. *Саъдӣ*

**МАФТУР** *а.* مفطور хилқат кардашуда, сиришташуда, он чӣ бар табиат ва сиришти инсон ниҳода шудааст.

Ҳеҷ кас бар фазилат мафтур набошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ҷибиллати эшон бар шақовати азалӣ мафтур буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФТӮҲ** *а.* مفتوح **1.** кушодашуда, кушода.

Бар фуқарои ибод боби ризқ мафтӯҳ бошад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** фатҳ кардашуда, мусаххаршуда.

...То он замон, ки Хуросон мафтӯҳ гашт, дар зилли инояти Мирзо Бобур маъво дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАФХАР** *а.* مفخر фахр, ифтихор, боиси ифтихор.

Гар Систон бинозад бар шаҳрҳо, барозад,
Зеро ки Систонро зебад ба хоҷа мафхар. *Фаррухӣ*
Гар ту ба табор фахр дорӣ,
Ман мафхари гавҳару таборам. *Носири Хисрав*

**МАФХАРАТ** *а.* مفخرت чизе, ки бо он ифтихор карда мешавад, мавриди фахру мубоҳот.

Аз шахси ӯ нагашта ҷудо ҷоҳу мафхарат,
Дар ҳукми ӯ накарда гузар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**МАФЪУЛ** *а.* مفعول **1.** кардашуда, он чизе, ки карда шудааст; **2.** *грам.* пуркунанда; объект; *муқобили* **фоил 2.**

Умре гузашт то кай монанди Амри мафъул
Зарби замона хӯрдан аз дасти Зайди фоил? *Савдо*

**МАФҚУД** *а.* مفقود гумшуда; аз миён рафта.

Мафқуд шуд муруввату маъдум шуд вафо,
Қ-аз ҳар ду ном монд чу Симурғу кимиё.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

Нафси инсониро се қувват аст мутабоин... ва чун яке аз он қуво бар дигаре ғолиб шавад, он дигар маққур ё мафқуд шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАФҚУДУЛАСАР** *а.* مفقودالاثر пайгумшуда, беному нишон гумшуда, он чӣ аз он асаре боқӣ намондааст.

Муждаи висоли писари мафқудуласари хеш истимоъ фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАФҲУМ** *а.* مفهوم фаҳм кардашуда, фаҳмидашуда, донисташуда; **мафҳум** (-и *касе*) **гаштан** фаҳмида шудан, фаҳм карда шудан.

Гуфт: Пири садупанҷоҳсола дар ҳолати назъ аст ва ба забони аҷам чизе ҳамегӯяд ва мафҳуми мо намегардад. *Саъдӣ*

**МАХ||МУХ** مخ лаҷоми дурушти вазнин, ки бар аспу хачири саркаш барои ром кардан мегузоранд.

Ту ҳайдахию ҳамениҳӣ мах
Бар курраи тавсани бечора. *Мунҷик*

**МАХБАР** *а.* مخبر ботин, дарун, пӯшида; **махбару манзар** даруну берун, ботину зоҳир, пӯшидаву ошкор.

Зи фазли махбару манзар бар ӯ гуво бас кун,
Ки ошкораи мард аз ниҳони мард гувост. *Унсурӣ*

**МАХДУМ** *а.* مخدوم он кӣ дигарон ба вай хидмат мекунанд; хӯҷаин, хоҷа.

Ту махдумию ман камин бандаат,
Ту фармондеҳу ман сарафкандаат. *Хоҷу*

Ҳеҷ хирадманд барои осоиши хеш ранҷи махдуми худ ихтиёр накунад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАХЗАН** *а.* مخزن **1.** ҷои ганҷ ниҳодан, хизона, ганҷ.

...Ки гар ман банда бошам, ҳафт махзан
Бувад кам дар баҳои гавҳари ман. *Нозим*

**махзани асрор** а) ганҷинаи сирҳо; б) *киноя аз* якӯмин китоби «Хамса»-и Низомӣ «Махзан-ул-асрор».

Маро чун махзани асрор ганҷе
Чӣ бояд дар ҳавас бинмуд ранҷе. *Низомӣ*

**2.** анборча, мадон.

Қазвиние табаре дошт, ҳар шаб дар махзан мениҳод. *Убайди Зоконӣ*

**МАХЗАНУЛАСНОМ** *а.* مخزن‌الاصنام ҷои санамҳо, ҷои бутҳо, ҷои муҳофизати бутҳо.

Он қалъа ба аҳди роҷа Баҳим бар қуллаи кӯҳе бино ёфта, аҳли Ҳинд онро махзануласном медонистанд. *«Таърихи Фариштa»*

**МАХЗУБ** *а.* مخضوب ранг кардашуда, олуда.

Дар ҳолате, ки махзуб ба дам бошам, ҳоҳам гуфт, ки фалону фалон маро куштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХЗУЛ** *а.* مخذول хору залил кардашуда.

Ба фан даҷҷолро маъзул карда,
Ба шакл иблисро махзул карда. *Хисрави Деҳлавӣ*

Толиби ботил ба ҳасаби маънӣ махзул ва мағлуб аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАХЗУН** *а.* مخزون дар хазина маҳфуз доштaшуда.

Ин ҷо захираи куллӣ махзун аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҷамъе аз паричеҳрагони хос монанди лӯълуи макнун ва дурри махзун шароби лаълфом ба косаҳои булӯрин рехта ба ҳозирон доданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАХЗУНОТ** *а.* مخزونات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **махзун.**

Дар андак фурсате роҳи ганҷ бозъёфта тамоми махзунотро ба назари ҳумоюн даровaрданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *маҷ.* пӯшидагиҳо, махфиҳо, пинҳондоштaшудаҳо.

Баён дар фаҳвои махзуноти хотир ҳаққи амонат ба ҷой наёрад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАХИЛА||МАХИЛАТ** *а.* مخیلة||مخیلت **1.** лаёқатнокӣ, арзандагӣ; **2.** нишона, аломат.

**МАХЛАС** *а.* مخلص **1.** халосӣ, раҳоӣ.

Ҳеҷ метавонӣ, ки аз ин мазиқи бало роҳи махласе ба ман бинамоӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*
Фардо, ки ту ҳам шикаст ёбӣ,
Бар махласи худ на даст ёбӣ. *Савдо*

**2.** *маҷ.* маҳалли итмом; охир, поён.

Пеш аз он к-ин қисса то махлас расад,
Дуди ганде омад аз аҳли ҳасад. *Румӣ*

**МАХЛУТ** *а.* مخلوط омехташуда, омехта.

Дар олами шаҳодат ҳама махлут ва мамзӯҷ ба аҷзои аносир аст. *Аҳмади Дониш*

**МАХЛУҚ** *а.* مخلوق офаридашуда, халқшуда.

Одамиён бар тибои мухталиф махлуқ гаштаанд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Гӯям паи дуоят то субҳ з-аввали шаб,
Эй унсури ту махлуқ аз кибриёи машраб. *Сайидо*

**МАХЛУҚОТ** *а.* مخلوقات *ҷ.* махлуқ.

...Махлуқоти олами улвӣ ва сифлиро хилъати вуҷуд пӯшонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХЛӮЪ** *а.* مخلوع халъшуда, азл кардашуда аз подшоҳӣ, бекоршуда, аз амалу мансаб маъзул.

Изтироб дар мулк падид ояд ва хазоин тиҳӣ гардад ва падараш махлӯъ гашта кушта шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХМАЛ** *а.* مخمل матои нафиси патдори якранг ва гулдор.

Ҳамчу махмал бирав, офот ба ғафлат магузор,
Дар ҷаҳон бехабар аз куфру зи ислом бихусп. *Хоқонӣ*

**МАХМАСА** *а.* مخمصه **1.** гуруснагии сахт, сӯзиши сина аз шиддати гуруснагӣ; **2.** *маҷ.* ғами бисьёри изтиробангез, ранҷу кулфат.

Султон Аҳмадшоҳ ба Султон-пур омада..., Насирхон дар махмаса афтод. *«Таърихи Фаришта»*

**МАХМУР** *а.* مخمور **1.** хамрхӯрда, майнӯшида, маст, хуморолуда.

Агар ҳушьёру гар махмур бошӣ,
Чунон зӣ, к-аз тааррузи дур бошӣ. *Низомӣ*

**махмуру маст** дар ҳолати кайфу сафо.

Гунаҳгору худрою шаҳватпараст,
Ба ғафлат шабу рӯз махмуру маст. *Саъдӣ*

**2.** хуморгирифта, хуморишуда.

Монад ба май ҳавои бутон оре,
З-ӯ халқ гоҳ масту гаҳе махмур. *Ломеӣ*

**3.** нимmаст, бо нозу ишва; *маҷ.* дилкашу дилрабо.

То зи дил ҷӯяд кабоб, аз дидаи гирьён шароб,
Чашмро сармаст карду ғамзаро махмур сохт. *Камоли Хуҷандӣ*

**чашми махмур** чашми хуморолуди бо нозу ишва.

**МАХМУРӢ** مخموری **1.** мастӣ, ҳолати мастӣ.

Олам на баландию на пастӣ дорад,
Дил ин ҳама махмурию мастӣ дорад. *Бедил*

**2.** хуморнокӣ, ҳолати хуморнокӣ.

Муждагонӣ бидеҳ, эй дил, ки дигар мутриби ишқ
Раҳи мастона заду чораи махмурӣ кард. *Ҳофиз*

**МАХОВИФ** *а.* مخاوف *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **махофат;** **2.** ҷойҳои пурхавфу хатар; **маховифу маҳолик** ҷойҳои хатарноку хавфнок, маҳалҳои хавфнок.

Исфандиёр аз маховифу маҳолик ба саломат бигузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХОДИМ** *а.* مخاديم *ҷ.* **махдум.**

Он аврат чун аз маходим маъюс гашт, илтиҷо ба ҳоҷиби Довуд бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХОЗИЛ** *а.* مخاذيل *ҷ.* **махзул.**

Чанд бор он махозил ниру карданд дар ҳамла, аммо ҳеҷ тарафе наёфтанд, [зеро] ки сафи Ҳасан сахт устувор буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МАХОЗИН** *а.* مخازن *ҷ.* **махзан.**

[Халифа] аз хавф меларзид ва чунон мудҳаш гашта, ки мафотеҳи махозинро бознамешинохт. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАХОИЛ** *а.* مخائل *ҷ.* **махила||махилат.**

Шарму ҳилму сахо шамоили ӯ
Ҳар се зоҳир шуд аз махоили ӯ. (1) *Саноӣ*

Қоон аз шамоили бародари хеш Ҳалокухон махоили ҷаҳондорӣ мушоҳада мекард. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Махоили макр ва хадиати ӯ зоҳир гашт. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХОЛИБ** *а.* مخالب *ҷ.* **михлаб.**

Ниҳоли суман бар чаман, бар басотин
Чу Анқои зарринҷаноҳу махолиб. *Манучеҳрӣ*

**МАХОРИҶ** *а.* مخارج *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **махраҷ** 1, 3.

Ҷамъе аз диловарони лашкари мухолиф, ки махориҷи туруқро ба дарахтони пойдор устувор карда буданд, дар камингоҳи макр нишаста берун тохтанд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Андар ҷигар маро ҳаст чандин ҳазор сӯрох
Аз касрати махориҷ, аз қиллати мадохил. (3) *Савдо*

**2.** ҷои баромади овозҳо, ки ба воситаи ҳалқ, даҳон ва лаб талаффуз мешаванд.

**МАХОФАТ** *а.* مخافت хавф, тарсу бим, тарсидан, хатар.

Дидандаш гурезон ва бе хештан афтону хезон; касе гуфташ: Чӣ офат аст, ки мӯҷиби махофат аст? *Саъдӣ*

Лашкари миҳан ва ҳашари фитан... тариқи амну амокро ба таворики офат ва махофат машҳун гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МАХРАҶ** *а.* مخرج **1.** ҷои берун омадан, баромадгоҳ, ҷои хуруҷ; **2.** *грам.* талаффуз, артикуляция.

Махраҷи ҳарфҳош ҷуз шафаҳ аст,
Нисбати он суни шафаҳ сафаҳ аст. *Ҷомӣ*

**3.** харҷ, хароҷот сарф кардан.

Молро мадхал душвор асту махраҷ осон. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**4.** *маҷ.* илоҷ, чора.

То расӣ андар нуфуси заввачат,
Қ-эй шаҳи масхур, инак махраҷат. *Румӣ*

**5.** *мат.* адади поёнии касри оддӣ, ки ба чанд ҳисса тақсим шудани воҳидро нишон медиҳад.

**МАХСУС** *а.* مخصوص **1.** хос кардашуда, хос; **2.** хосса, муқарраб, наздик.

Ӯро аз ҷумлаи махсусони Мир Алишер мешумурданд. *Восифӣ*

**МАХТУМ** *а.* مختوم мӯҳркарда, сарбаста, маҳкам.

Даҳони табларо зад мӯҳре аз мум,
Ки беҳ бошад даҳони табла махтум. *Ҷомӣ*

Ӯ кисаро ҳамчунон махтум ба қосид супурд, то назди ман оварад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХТУР** *а.* مخطور **1.** хатарнокшуда; манъ кардашуда, ҳаром донисташуда.

Эҳмолу имҳол дар дафъи ӯ аз ҳазм дур аст ва дар мазҳаби ҷаҳонбонӣ мумтанеъ ва махтур. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ба хотир овардашуда, ба ёд овардашуда.

Бале ки ахтари бахтам саодате дорад,
Ҳаме ба хотири поки ту мешавам махтур. *Васлӣ*

3. боаҳамият, мўътабар.

Чун бувад шоҳ одилу дастур,
Хоҷагон з-ин сифат ҳама махтур. *Саноӣ*

**МАХТУРОТ** *а.* مخطورات ҷ. **махтур** 1.

Дар таҳовуни шариати ғарро кўшида, ҳеҷ касро бар иртикоби муҳаррамот ва махтурот итоб накард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАХУФ** *а.* مخوف хавфнок, даҳшатангез, бимангез.

Он биёбон, ки гирди ин тараф аст,
Девлохи махуфу беалаф аст. *Низомӣ*

Ҳеҷ ҳисор маҳкамтар аз ҳазму эҳтиёт нест ва ҳеҷ маҳлака махуфтар аз ғафлату таҳовун не. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**МАХФӢ** *а.* مخفی пинҳон, нуҳуфта.

Бар замоири фузалои даврон ва хотири уқалои замон махфӣ ва пинҳон намонад, ки қабл аз омадани хоқони аъло ба вилояти Хуросон қоида чунон буд... *«Фатҳнома»*

**МАШАҚҚАТ** *а.* مشقت сахтӣ, ранҷ, азоб; заҳмат.

Андар сафар машаққати зуллу малолат аст,
Гар ҳаст хушдиливу фараҳ, дар иқомат аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бояд ки марди баландҳиммат аз таҳаммули машаққат натарсад. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**МАШВАРАТ** *а.* مشورت маслиҳат; гуфтугузори салоҳандешона дар атрофи ягон масъала.

Дар ҳама кор машварат бояд,
Қори бемашварат накў н-ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар корҳо бе машварати хирадмандон шурўъ манамо. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**машварат овардан** омадан барои маслиҳатпурсӣ.

Оҳанги даъвати ў карданд ва машварат ба ман оварданд. *Саъдӣ*

**МАШИБ** *а.* مشیب пир шудан, мўсафед шудан; пирӣ, солхўрдагӣ, куҳансолӣ.

Шояд ки марди пир бад-ин гаҳ шавад ҷавон,
Гетӣ бадил ёфт шабоб аз паи машиб. *Рўдакӣ*

Аё, гузида чу тоат ба рўзгори машиб,
Аё, сутуда чу неъмат ба рўзгори шабоб. *Муиззӣ*

**МАШИД** *а.* مشید мушайяд, мустаҳкам; баланд, устувор.

... Ки бароям бар сари кўҳи машид,
Миннати Нўҳам чаро бояд кашид? *Румӣ*

**МАШИЙЯТ** *а.* مشیت ирода, хоҳиш (бештар махсус ба худо).

Дар иродат бе шабеҳу дар машийят бе шарик,
Дар иҷобат бе назиру дар иноят бе ҳамол. *Муиззӣ*

**МАШИМА** *а.* مشیمه *анат.* пардаест дар бачадон, ки бача дар он қарор дорад ва баъд аз таваллуд берун меояд; дар забони халқ ҳамроҳ ва ҳамроҳак номида мешавад.

Чун нутфа ба ҳадди ҷанин расид, ғишов пиромуни он дарояд, онро машима гўянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бардаранд аз сабо машимаи субҳ,
Тифли хунин ба ховар андозанд. *Хоқонӣ*

**МАШӢ** *а.* مشی гаштан, роҳ рафтан, рафтор.

... Аз як фарсанг зиёда қодир бар машӣ набошем. *Аҳмади Дониш*

**МАШК** مشک пўсти яклухт кандаю ошдодаи гўсфанд, ки барои кашонидани об, дўғ ва ғ. ба кор меравад.

Агар касе обро ба қувват ба машке меҷунбонад вақти дароз, ҳамагӣ гарм шавад, андарун ва берун. *Ибни Сино*

Ҳама вақт пур дор машку сабўй,
Ки пайваста дар деҳ равон нест ҷўй. *Саъдӣ*

◇ **машки пурбод** *киноя аз* одами беҳудагў, лофзани аҳмақ.

**МАШКУР** *а.* مشکور шукр кардашуда, сазовори шукр; писандида, мақбул.

Ў сахӣ аст ва саховати ў назди мо машкур аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Вазир ин тадбир ҷиҳати маслаҳати хеш андешида, то худро назди Ҳалокухон машкур гардонад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**масоии машкур** саъю кўшишҳои писандида.

Хеле масоии машкур, ки эшон доранд, ҳеҷ мулук надоранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАШКУРА** *а.* مشکوره *муаннаси* **машкур; масоии машкура** саъю кўшишҳои писандида.

... Ва дар нусрат ва муованати ў масоии машкура ба ҷой овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШКУФӢ||МАШКУФА** مشکوفی||مشکوفه ҳалвое, ки аз мағзи бодом ва шакар тайёр карда мешавад.

Боз собунию машкуфию санбўсаи нағз,
Ҳалқачӣ бошаду моқут пур аз мушки татор. *Абўисҳоқи Атъима*

**МАШМУМ** *а.* مشموم он чӣ бо қувваи машома ҳис карда мешавад, чизҳои бўиданӣ.

Обид аз таомҳои лазиз хўрдан гирифт ва кисватҳои назиф пўшидан ва аз фавокеҳ ва машмум ба ҳаловот таматтўъ ёфтан. *Саъдӣ*

**МАШМУМОТ** *а.* مشمومات *ҷамъ* **1.** ҷ. **машмум; 2.** *маҷ.* гулҳои хушбўй.

Он ҷо лашкар баросуд ва ҳаво хуш буд ва об сард ва нон фарох ва меваҳо бисьёр ва машмумот фаровон. *Низомии Арўзӣ*

**МАШОИЛ** *а.* مشاعل ҷ. **машъал||машъала.**

Шамъҳо ва чароғҳо бар он ҷо ниҳанд ва аз он овезанд ва онро машоил гўянд. *Носири Хисрав*

**МАШОИР** *а.* مشاعر ҷ. **машъар; машоири ислом** оин ва маросими дини ислом.

Лумғон ва Пешовар то канори Нилоб ба тасаррўфи уммоли эшон даромад ва машоири ислом дар он вилоят ривоҷ ёфта. *«Таърихи Фаришта»*

**МАШОИХ** *а.* مشایخ ҷ. **шайх.**

Ва ман ба ғоят аҷиб доштамӣ, ки инро аз баҳри чӣ кардаанд; пурсидам аз пирон ва машоихи Бухоро, ки сабаби ин чӣ будааст? (1) *«Таърихи Наршахӣ»*

Он ки набвад дур аз фисқу фуҷур,
Гӯ: Зи гуфтори машоих бош дур. (2) *Шоҳидӣ*

**МАШОМ(М)** *а.* مشام димоғ, бинӣ.

Қоми дил мӗсӯзад аз тундӣ, чу филфил, хӯи ту,
Мекунад хушбӯ машоми ҷон, чу сунбул, мӯи ту.
*Савдо*

Ҳамеша бухори гарм дар масом ва машомми ӯ мезанад. *Аҳмади Дониш*

**МАШОМОТ** *а.* مشامات *ҷ.* **машом(м).**

...Саное, ки нафаҳоти азҳораш машомоти арвоҳи зуликтидорро муаттар созад. *«Илми симиё»*

**МАШОРЕЪ** *а.* مشارع *ҷ.* **машраъ.**

Ба чашмзахми айём ва сиояти наммоми бадном машореи он маваддат мукаддар шуд ва муҳаббат ба адоват мунқазӣ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШОРИБ** I *а.* مشارب *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **машраб** I, **машраба.**

Зи хайма бурун омада хубрӯён,
Гурозон чу товус гирди машориб. (1) *Манучеҳрӣ*

**2.** нӯшиданиҳо.

Аммо қаноат он бувад, ки нафс осон фаро гирад, умури маокил ва машориб ва малобис ва ғайри онҳо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАШОРИБ** II *а.* مشارب *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **машраб** II; **2.** майлҳо, завқу ҳавасҳо.

Ҳар оина ихтилофи машориби эшон муқтазии низоъ хоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Афозили мутақаддимин... ба ҳасаби тафовути машориб... аз қисса ҳазҳо дидаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШОРИҚ** *а.* مشارق *ҷ.* **машриқ.**

Аз машориқ в-аз мағориб бе лаҷоҷ
Сӯи ту оранд султонон хироҷ. *Румӣ*

Мамдӯҳи аиммаи салотин,
Машҳури машориқу мағориб. *Анварӣ*

**МАШОҒИЛ** *а.* مشاغل *ҷ.* **машғала.**

Машоғили фалакиро зи корхонаи сунъ
Беҳину хубтарин рангу шакл фармудаст. (1) *Анварӣ*

**МАШОҚ(Қ)** *а.* مشاق *ҷ.* **машаққат.**

Умри азизи ман дар таҳаммули машоққи асфор ва иртикоби ахтор мегузарад. *«Равзат-ус-сафо»*

Тараққӣ бар маориҷи фазоил биайниҳи бар баландӣ рафтан аст, ки бе таҳаммули машоқ ва матоиб... муяссар нагардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАШОҲИД** *а.* مشاهد *ҷ.* **машҳад** 1, 2, 3.

Обоқохон рӯй ба машоҳид ва мазори авлиё ниҳод ва ба тазарруъ ва ниёз аз ҳазрати борӣ ёрӣ мехост. (2, 3) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАШОҲИР** *а.* مشاهیر *ҷ.* **машҳур.**

Чун Алоуддини ҷаҳонсӯз бадҳол ва тирарӯз гашт, аъёни мулк ва машоҳири вилояти Ғур бо Сайфуддин байат карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШРАА** *а.* مشرعه ҷои обхӯрӣ.

Дар бозор машраае сохтааст, ки ба панҷ ноира оби бисьёр берун меояд, ки мардум бармегиранд.
*Носири Хисрав*

**МАШРАБ** I *а.* مشرب **1.** ҷои обхӯрӣ ва обгирӣ; нӯшидангоҳ.

Эй он ки раҳ ба машраби мақсуд бурдаӣ,
З-ин баҳр қатрае ба мани хоксор бахш. *Ҳофиз*

**2.** зарфе, ки аз он об, шароб ва ғ. менӯшанд.

Машрабе додиям, ки шарбати он
Ғам бикоҳад, тараб биафзояд. *Анварӣ*

**машраби ғислин** зарфи оби истеъмолшуда; зарфи обхои чароҳатшуста; парҳезтағора.

Кӯзаи бода сафолест пур аз оташи зар,
Синаи хеш чаро машраби ғислин созӣ? *Бадри Чочӣ*

**3.** *маҷ.* бахш, баҳра, насиба.

Бошад аз майхонаи имкон ба ҳар кас машрабе,
Хизр мамнуну Сикандар дар паи оби бақост. *Туғрал*

**МАШРАБ** II *а.* مشرب **1.** ғоя, маслак.

Ҳар якеро [аз одамиён] машрабе ҷудогона ва мазҳабе алоҳида пайдо шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Онро ки нест вусъати машраб дар ин саро,
Дар зиндагӣ ба тангии фардост мубтало. *Соиб*

**2.** хулқу атвор, хӯ, хислат.

Маранҷ аз баҳри ҷоне, Хисраво, гар мекушад ёрат,
Ки бошад хубрӯёнро басе з-ин гуна машрабҳо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** ҳамчун ҷузъи дуввуми калимаҳои мураккаб омада маънои маслак, хислат ифода мекунад, мас. 'покмашраб,' 'ғофилмашраб'.

**МАШРАБА||МИШРАБА** *а.* مشربه зарфи об, шароб ва ғ.

Гирифтам зи дурдикашон мистаба,
Маи оташин з-обгун машраба. *Хоҷу*

**МАШРАЪ** *а.* مشرع роҳ, ҷодда, шореъ.

Машраи мулку давлат аз қозуроти фитнаву фасод... софӣ шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШРИҚ** *а.* مشرق тарафи тулӯи офтоб, ховар, ҷониби офтоббаро.

Зи машриқи сари кӯ офтоби талъати ту
Агар тулӯъ кунад, толеам ҳумоюн аст. *Ҳофиз*

Бар ин минвол то шаби тира ба поён расид ва субҳи равшанрӯй аз уфуқи машриқ огози тулӯъ кард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАШРИҚЗАМИН** مشرق‌زمین мамлакатҳое, ки дар тарафи шарқ воқеанд.

Зи ҳадди Ҳабаш азми Чин сохтам,
Зи мағриб ба машриқзамин тохтам. *Низомӣ*

**МАШРУБ** *а.* مشروب об, шароб ва ҳар моеъи нӯшиданӣ.

Ва агар худованд он шавкатро чун ҳукком ва умаро ба зиндон мефиристад, иззат ва ҳурмат нигоҳ дорад ва малбус ва маъкул ва машруб ва манкӯҳ ва надим ва асбоби айш ба қадри васат муҳайё дорад. *Аҳмади Дониш*

**МАШРУБОТ** *а.* مشروبات *ҷ.* **машруб.**

Мизбон лаҳза ба лаҳза такаллуфе дигар менамуд ва... машруботи рангоранг тартиб мефармуд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАШРУТ** *а.* مشروط шарт кардашуда, вобаста ба шарт; бо аҳду паймон лозим гардонидашуда.

Ва мардум модом ки дар ин олам бошад, итлоқи исми саодат бар ӯ машрут бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Амал бе илм номазбут бошад,
Ҳамеша шарт бо машрут бошад. *«Ҳористон»*

**МАШРӮҲ** *а.* مشروح **1.** шарҳ додашуда, эзоҳ кардашуда, баён кардашуда.

Машрӯҳ шуд ин ҳадис дар ҳам
Бо модари Лайлию падар ҳам. *Ҷомӣ*

**2.** шарҳ, эзоҳ, баён.

Алоуддин мутақаббил шуд, ки сесад тумон зар бидиҳад ва баъд аз адои он, чунон ки машрӯҳ биёяд, ба зиёдат аз вай мутолабат карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**машрӯҳ гуфтан** шарҳ додан, муфассал баён кардан; **3.** рӯйхат, сиёҳа.

Чун ба шаҳр омад, аз гумоштагон
Хост машрӯҳи боздоштагон...

Дид саргашта як ҷаҳон маҷрӯҳ,
Номи ҳар як навишта дар машрӯҳ. *Низомӣ*

**МАШТУТ** *а.* مشتوت торҳои матоъ пеш аз бофтан дар дастгоҳи бофандагӣ.

Ба даффаву чад(д)у мошураву каловаву чарх,
Ба обгиру ба маштуту меххӯбу таноб... *Хоқонӣ*

**МАШУБ** *а.* مشوب олуда, оғушта, махлут, омехташуда.

Шахсе Маҳмуд ном ба гӯшае бинишаста ва парда бар рӯи номубораки худ фурӯҳишта ва зӯҳду тоате машуб ба шоибаи риё пеш гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ходим он аст, ки... хидмати эшонро ба шоибаи ғарази дунявӣ, молӣ ё ҷоҳӣ машуб нагардонад. *Ҷомӣ*

**МАШШОИЁН||МАШШОИИН||МАШШОИЮН** *а.* مشائيان || مشائيين||مشائيون *фалс.* гурӯҳе аз файласуфони Юнони Қадим, ки масъалаҳои мураккаби фалсафиро бо роҳи музокираву мубоҳиса ҳал мекарданд; пайравони Арасту, перипатетикҳо.

Он яке аз ҷунбиши машшоиён дар вай асар
В-он дигар аз тобиши ишроқиён бар вай зиё. *Ҷомӣ*

**МАШШОТА** *а.* مشاطه зане, ки мӯи занонро шона карда ва арӯсонро оро медиҳад, ороишдиҳандаи занон.

Машшотагони ароиси афкор ва ноқидони нафоиси асрор шоирони номдоранд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Машшотаи баҳор чу орост боғро,
Шабнам ба рӯи нозуки гулҳо гуҳар кашид. *Фонӣ*

◇ **машшотаи табъ** *киноя аз* баҳор.

Шоҳиди боғ зи машшотаи табъ
Ғарқа андар гуҳари алвон аст. *Анварӣ*

**МАШШОТАВОР** مشاطه‌وار машшотамонанд.

Машшотавор мекунад ангушти худ сиёҳ,
Қ-аз хатту хол чеҳраи хубон кунад нигор. *Восифӣ*

**МАШШОТАГӢ** مشاطگی амали машшота.

Машшотаи ин арӯси танноз,
Машшотагӣ инчунин кунад соз. *Ҷомӣ*

**МАШШОЪ** *а.* مشاء **1.** одами тезрав, тезгард; **2.** *фалс.* пайрави фалсафаи машшоиён; *ниг.* **машшоиён.**

**МАШЪАЛ||МАШЪАЛА** *а.* مشعل||مشعله латтапораҳои ба нӯги чӯба печонидашудаи бо нафт олуда, ки дар шабҳои арӯсӣ, лашкаркашиҳо ва ғ. дармегиронданд; сироҷ, чароғ.

Ба чандин машъал имшаб кори раҳ кун,
Раҳи зулмоти фардоро нигаҳ кун. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба кӯи майкада, ё раб, саҳар чӣ машғала буд,
Ки ҷӯши шоҳиду соқию шамъу машъала буд. *Ҳофиз*

Сипеҳр машъалаи маҳ гирифта бар сари роҳ,
Ки корвони ту шаб бигзарад зи раҳ осон. *Восифӣ*

**МАШЪАЛАФРӮЗ** مشعل‌افروز даргиронандаи машъал; **машъалафрӯз шудан** афрӯхта шудани машъалҳо.

Зи ҳар сӯ сипаҳ машъалафрӯз шуд,
Дару дашт якбора чун рӯз шуд. *Фирдавсӣ*

**МАШЪАР** *а.* مشعر *д.* ҷои иҷрои маросими ҳаҷгузорӣ дар Макка, ҷои ибодати мусулмонон.

Ман ба воситаи ҳаракоти ношоист туро аз ҳарам берун кардам ва акнун ту дар машъари азим ба фисқу фасод иштиғол менамоӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШЪУМ** *а.* مشئوم бадшавгун, манҳус, номуборак.

**МАШЪУФ** *а.* مشعوف **1.** шефта, мафтун; *муқ.* **машғуф.**

Дар мазҳаби ишқ нест чизе
Машъуф шудан ба ҳар канизе. *Ҷомӣ*

Маъмун машъуфи ӯ шуда духтари худ Уммулфазлро ба вай дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**машъуф ва мафтун** ошиқу шефта, шайдо.

Аз ин навъ дамдама ва афсун бар писар хонд, ки писар машъуф ва мафтун гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** шод, хурсанд; **машъуф ва масрур** бисьёр шоду хурсанд.

Сейӯм он ки лашкариёнро ҳар рӯз ба мазиди хилъат ва инъом ва ваъда машъуф ва масрур медорад. *Аҳмади Дониш*

**МАШҒАЛА** *а.* مشغله **1.** машғулият, кору бор.

Ту фароғат ҷӯй андар машғала,
Чун наёбӣ, бар ту афтад валвала. *Аттор*

**2.** ҳаёҳу, ғалоғула, шӯру ғавғо.

Ногоҳ овози машғала шунид, пурсид, ки ин фарьёд чист? *Авфӣ*

Мардум даст ба хурӯш бурданд ва шайх маро гуфт, ки ин чӣ машғала аст; гуфтам: Малах омадааст. *Ҷомӣ*

**МАШҒУЛ** *а.* مشغول **1.** ишғол кардашуда, ҷои ишғолшуда, гирифташуда.

...Масалан, ҷойгоҳи об абъад ва миқдор аст, ки миёни канорҳои андаруни хоссаи вай бувад, ки ӯро машғул кунад. *Ибни Сино*

**2.** бо коре бандшуда, саргарми коре ё чизе.

Гӯянд, як рӯз то пешин Умар Абдулазиз ба кори халқ машғул буд, монда шуда ба хона даромад. *Аҳмади Дониш*

**МАШҒУЛӢ** مشغولی машғул будан, банд будан бо коре ё чизе.

Машғулии ишқ дод, Ҷомӣ,
Аз шуғли ҷаҳон фароғ моро. *Ҷомӣ*

**МАШҒУФ** *а.* مشغوف дилбандшуда, саргарми чизе гардида; *муқ.* **машъуф** 1.

Аз касби маориф шуда машғуфи захориф,
Дурҳои самин додаву хармӯҳра харида. *Ҷомӣ*

[Эраҷ] ба эътинои масолеҳи халоиқ машғуф... аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАШҚ** *а.* مشق барои ба даст овардани малака ва маҳорат паи дар пай кардани коре, тамрин, варзиш.

Агар ғано талабӣ, машқи хоксорӣ кун,
Ҳузури ганҷи туро нест сарнавишти хароб. *Бедил*

**МАШҲАД** *а.* مشهد **1.** ҷои ҷамъомад(-и мардум), маҳалли ҳозиршавӣ.

Савгандҳоро, ки дар аҳднома набишта омадааст, ба тамомӣ бар забон биронад ба машҳади ҳозирон. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** ҷои шаҳид шудан, ҷои кушта шудан.

Бар машҳади ӯ, ки мавҷи хун буд,
Он сӯхтадил мапурс, чун буд. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* қабри одами шаҳидшуда, мазор.

Алӣ бинни Мусоурризо дар шаҳри Тӯс бимурд, машҳад ва марқади ӯ он ҷост. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**4.** яке аз шаҳрҳои Эрон дар Хуросон.

**МАШҲУД** *а.* مشهود дидашуда; ошкор, зоҳир, намоён.

Ҳар чӣ дар зоти шахс мавҷуд аст,
Бе тафовут зи шахс машҳуд аст. *Ҷомӣ*

Зот машҳуду мосиво мавҳум,
Шӯъла мавҷуд, хору хас маъдум. *Бедил*

**МАШҲУН** *а.* مشحون пур кардашуда, пур, мамлӯ.

Ҳар кӣ нӯшад аз қазо гар ҷоми машҳуни туро,
Мекунад дарси адаб найрангу афсуни туро. *Туғрал*

**машҳун ба...** пур аз...

Нӯҳ ҷавобе фармуд машҳун ба анвои эъзоз ва эҳтиром. *«Равзат-ус-сафо»*

Табъи Шоҳин, ки ба алтофи сухан машҳун аст,
Ҳаст вайронаву карданд ба панҷ ободаш. *Шоҳин*

**МАШҲУР** *а.* مشهور шӯҳратьёфта, номваршуда, номдор, овоза пайдокарда.

Табреи аҳли он диёр машҳур аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба гӯши меъдаам омад навои қальябиринҷ,
Ки эй ба мадҳи музаъфар ба оламе машҳур. *Абӯисҳоқи Атъима*

**МАЪБАД||МАЪБАДА** *а.* معبد||معبده ибодатгоҳ, ибодатхона.

Гар дароем аз раҳе дар буткада,
Бут суҷуд орад ба мо дар маъбада. *Румӣ*

**МАЪБАР||МАЪБАРА** *а.* معبر||معبره гузаргоҳ, ҷои муайяни киштигузари дарьё, баҳр ва ғ.

Бадсиголаш куҷо зи баҳри ниёз
Киштии ҷон ба маъбар андозад. *Хоқонӣ*

Танг мешуд маъбара бар раҳгузар. *Румӣ*

**МАЪБУД** *а.* معبود **1.** парастиш кардашуда, чизе, ки онро парастиш мекунанд, ҳамчун худо, бут, оташ ва ғ.

Нест, алқисса, камоле, ки на ҳосил доранд,
Ҷуз қидам з-он ки қадимӣ сифати маъбуд аст. *Анварӣ*

Зи мижгон биборид хунобу гуфт,
Ки эй пок маъбуди беёру ҷуфт! *Хоҷу*

**2.** *маҷ.* дӯстдошта.

... Ки маъбуди ман аст он шакли зебо,
Парасторн ваям пинҳону пайдо. *Нозим*

**МАЪВО** *а.* مأوا||مأوى **1.** паноҳгоҳ.

Даргоҳи ӯ паноҳи оламиён ва остони ӯ маъвои аҳли ҷаҳон омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**маъво ва малҷо(ъ)** паноҳгоҳ, илтиҷогоҳ.

Малозе манеъ аз қуллаи кӯҳе гирифта буданд ва маъво ва малҷои худ карда. *Саъдӣ*

**2.** ҷойгоҳ, макон; истиқоматгоҳ, бошишгоҳ; хона, манзил, маскан.

Он ду рафиқ... ҷои хуш ва маъвои дилкаш диданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Орифи пинҳон зи пайдо хуштар аст,
Ганҷро ганҷина маъво хуштар аст. *Камоли Хуҷандӣ*

Ғам аз даруни дили ман бурун намеояд
Ки тарки маскану маъво наметавонад кард. *Убайди Зоконӣ*

**маъвои шаб** хобгоҳ, ҷойгоҳи шабгузаронӣ.

Ҳам панҷаи рӯзи ӯ паланг аст,
Маъвои шабаш шикофи санг аст. *Ҷомӣ*

**маъво гирифтан** ҷой гирифтан, хона гузидан.

Дар он ғори торик маъво гирифт,
Паи роҳи аҷдоду обо гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** лона.

Зи заҳмат бар ӯ шаб наёраст хуфт,
Ба маъвои худ бозаш оварду гуфт:
Мурувват набошад, ки ин мӯри реш
Пароканда гардонам аз ҷои хеш. *Саъдӣ*

**4.** *маҷ.* ҳуҷра; сӯмиа, ибодатгоҳ.

Зулфи ҳамчу зуннораш шайхро зи маъво бурд,
Даст баст зоҳидро ҷониби калисо бурд. *Сайидо*

**МАЪВОГОҲ||МАЪВОГАҲ** مأواگاه||مأواگه истиқоматгоҳ, бошишгоҳ.

З-он фахр, к-аз чинор бувад чӯби тахти ӯ,
Маъвогаҳи сипоҳи парӣ ҷуз чинор нест. *Муиззӣ*

**МАЪД** *а.* معد пур, мамлӯ, оганда.

Он сипеҳри маъду дарьёи макорим, к-аз вуфур
Ҳусни хулқаш шӯҳра байни инсу ҷон бардошта. *Савдо*

**МАЪДАЛАТ** *а.* معدلت адл, инсоф, додгарӣ, адолат.

Шоҳи баҳор баст камарро ба маъдалат,
Ҳар шоху ҳар дарахт аз ӯ тоҷдор шуд. *Шамси Табрезӣ*

**МАЪДАН||МАЪДИН** *а.* معدن кони фулузот, кони сангҳои қиматбаҳо, ҷавоҳирот ва ғ.

Ёқут набошад аҷаб аз маъдани ёқут,
Гулбарг набошад аҷаб андар маҳи озор. *Манучеҳрӣ*

**МАЪДУД** *а.* معدود **1.** шумурдашуда, теъдод кардашуда, ҳисоб кардашуда; **маъдуд шудан** шумурда шудан.

Ба ҷаҳд қатраи борон куҷо шавад маълум,
Ба чора барги дарахтон куҷо шавад маъдуд. *Муиззӣ*

**2.** ҳамсаф ва ҳамқатор шуда.

Чӣ аҷаб, ки дар зумраи шарирон маъдуд гардам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** ба миқдори каме, ба миқдори маҳдуд, якчандто,

Дар миёни эшон чанд каси маъдуд будаанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**маъдуде чанде** миқдори каме.

... Ва маъдуде чанде, ки мондаанд, рӯй ба ҳазимат доранд. *«Фатҳнома»*

**МАЪДУМ** *а.* معدوم адам кардашуда, несту нобуд кардашуда; *муқобили* **мавҷуд** 2.

Қас наёяд ба зери сояи бум,
Вар ҳумо аз ҷаҳон шавад маъдум. *Саъдӣ*

**МАЪДУМУЛЛЕҲЬЯ** *а.* معدوم اللحیه бериш, ҷавону бача.

Ҷамоате ба дасти эшон афтода буданд, аз он ҷумла ҳар кӣ хурдсол ва маъдумуллеҳья буд, барои хидмати хузур нигоҳ доштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАЪДУМӢ** معدومی нобудӣ, нестӣ.

Эй ҳавас, маъзур, к-аз бедастгоҳиҳои фақр
Ишрати ҷовиди маъдумӣ муҳайё кардаем. *Бедил*

**МАЪЗАРАТ** *а.* معذرت узрхоҳӣ, пӯзиш.

Хашмро агар мӯҷибе бошад,... ба маъзарат онро рафъ тавон кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАЪЗУЛ** *а.* معزول азл кардашуда, бекор кардашуда, аз амалу мансаб дур кардашуда.

Бӯсаҳли Ҳамдавиро, ки аз вазорат маъзул гашта буд, хилъате сахт некӯ доданд ҷиҳати шуғли ашрофи мамлакат. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Якеро, ки маъзул кардӣ зи ҷоҳ,
Чу чанде барояд, бибахшаш гуноҳ. *Саъдӣ*

**МАЪЗУЛӢ** معزولی маъзул будан, бекоршавӣ.

Шуғли ман бо ту зи машғулии туст,
Гар надорӣ шуғл, маъзулии туст. *«Хористон»*

**МАЪЗУН** *а.* مأذون изн додашуда, иҷозат додашуда (барои рафтан ва ё кардани коре).

Бад-ӯ супурдам ва ӯро маъзун гардонидам. *Авфӣ*

Бода мебоисташон дар назми ҳол,
Бода буд он вақт маъзуну ҳалол. *Румӣ*

**МАЪЗУР** *а.* معذور (каси) узрдошта, узрдор.

Ба чини зулфат ар гуфтам ҳадиси мушк, маъзурам,
Парешонгӯйро аксар суханҳои хато афтад. *Камоли Хуҷандӣ*

Ту мапиндор, к-аз адаб дурам,
Оҷизӣ кардааст маъзурам. *Бедил*

**маъзур ва муоф** узрдошта ва афв кардашуда.

Касоне, ки аз мулозамати даргоҳи эшон кареҳанд, сабаб чӣ будааст, то маъзур ва муоф доранд. *Аҳмади Дониш*

**МАЪКАЛ** *а.* مأکل таом, хӯрок.

**МАЪКУЛ** *а.* مأکول хӯрданӣ, хӯрокӣ.

Ҳар таому мева ва маъкул, ки дар Аҷам дида будам, ҳама он ҷо мавҷуд буд. *Носири Хисрав*

**МАЪКУЛОТ** *а.* مأکولات *ҷ.* маъкул.

Дар вилоятҳои мо анвои асмор ва алвони атъима ва маъкулот бошад. *Авфӣ*

**маъкулот ва малбусот** хӯроку пӯшок.

Ҳукм фармудӣ, ки то яксола мойӯҳтоҷи ӯро аз маъкулот ва малбусот ва ғайри онҳо ба вай додандӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**маъкулот ва машрубот** хӯроку нӯшок.

Маълум бошад, ки ҳаёти одамӣ вобаста ба маъкулот ва машруботи мақсум аст. *«Фатҳнома»*

**МАЪКУС** *а.* معکوس **1.** акс кардашуда, баръаксшуда, чаппа кардашуда.

Пеш ой ба халқ, то думат риш шавад,
Маъкус марав, ки ришро дум накунӣ. *Бедил*

**2.** чаппагардоншуда, сарнагуншуда.

Хоҷа Масъуд шахсеро фармуд, то зарбате бар шайх Ҳасан бизад ва шайх кушта шуд ва мулки Ҳусайн маъкус шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**3.** *маҷ.* чаппа, баръакс.

Рӯ намудам ба ҳар кӣ пушт намуд,
Аз чӣ рӯ вазъи дӯстон маъкус. *Васлӣ*

**МАЪЛАМ** *а.* معلم нишон, аломат, махсусан нишон ва аломате, ки дар роҳҳо мегузоранд.

**МАЪЛАФ||МАЪЛИФ** *а.* معلف ҷои алафхӯрии чорпоён, охур.

Ҳамчу хар монда оҷизи маълаф,
Карда умри азизи хеш талаф. *Саной*

**МАЪЛОТ** *а.* معلاة бузургӣ, баландӣ (дар қадру манзалат).

**МАЪЛУЛ** *а.* معلول иллатдор, касал, бемор.

Пизишке олим узви маълулро муолаҷа ва мудово кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪЛУМ** *а.* معلوم **1.** донисташуда, мафҳум; аён, ошкор.

Саволи бӯса чӣ судам, ки аз ту маълум аст
Маро зи ҷунбиши он лаб, ки не ҷавоб диҳӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Дар тариқи нафъи худ кас нест мӯҳтоҷи далел,
Бе асо роҳи даҳан маълум бошад кӯрро. *Бедил*

**2.** номдор, номвар, машҳур.

Моро, ки на илм асту на маълум шудан,
Не хоҳиши мансуру на манзум шудан. *Бедил*

**3.** муайян кардашуда, муайян.

Ду чиз мухолифи ақл аст: хӯрдан беш аз ризқи мақсум ва мурдан пеш аз вақти маълум. *Саъдӣ*

**4.** як миқдор, маблағе (пул, мол; захира).

Дарвеши заифҳолро дар хушкии тангсол мапурс, ки чунӣ, илло ба шарти он ки марҳаме бар реш ниҳӣ ва маълуме пеш. *Саъдӣ*

**МАЪЛУФ** I *а.* مألوف улфат пайдокарда, унсъёфта, хӯгирифта, одаткарда.

Нашояд, ки малик бад-ин сабаб макони хеш холӣ гузорад ва аз ватани маълуф ҳиҷрат кунад. *«Қобуснома»*

Дар чини турраи ту дили беҳифози ман
Ҳаргиз нагуфт: Маскани маълуф ёд бод! *Ҳофиз*

Сар зи қайдат накашад бо ту чу омӯхт Камол,
Мурғи маълуф гирифтор зи дастомӯзист. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАЪЛУФ** II *а.* معلوف чорпои нағз чаронида, фарбеҳу парво кардашуда.

Он ҷо сагро фарбеҳ кунанд ҳамчун гӯспанди маълуф, то аз фарбеҳӣ чунон шавад, ки натавонад рафтан. *Носири Хисрав*

**МАЪМАН** *а* مأمن ҷои амн, паноҳгоҳ.

Бад-он розӣ шуданд, ки дар ақсои мамолики хеш маъмане дошта бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪМУЛ** I *а.* مأمول умеду орзу кардашуда, умед, орзу.

Малик фармуд, он чӣ маъмули ӯст, муҳайё доранд ва ба дилхушӣ ӯро гусел кунанд. *Саъдӣ*

**МАЪМУЛ** II *а.* معمول ба амал овардашуда, дар амал ҷоришуда.

Мултамас аз макорими ахлоқи он ҷанобон, ки эшон низ тариқи пайравӣ маъмул доранд, он қасидаро мутолаа намуда, ҷавоб гӯянд. *Восифӣ*

**МАЪМУН** *а.* مأمون **1.** дар амон буда, бе хавфу хатар.

Ниҳоли давлати тароватбахш аз тундбоди ҳаводиси даврон маъмун. *«Таърихи Фаришта»*

Ту, [Ҷамшед] аз мавту завол маҳфузу маъмун мондӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба дами теғу ханҷар фарсудан маъмунтар аст аз асири шиканҷаи тазвир будан. *Бедил*

**2.** номи яке аз халифаҳои Аббосӣ, писари Ҳорунаррашид.

Чу даври хилофат ба Маъмун расид,
Яке моҳпайкар канизак харид... *Саъдӣ*

**МАЪМУР** I *а.* مأمور амр кардашуда, фармонъёфта барои иҷрои коре, фармонбар; фармонбардор, мутеъ.

Рақами афв бар ман кашад, ки маъмур будам. *Авфӣ*

Ҳам аз он ҳангом саъйи табиат, ба ошьёнпардозии тоирони афкор маъмур аст. *Бедил*

Ҳаст гӯши чарх бар овози килкаш рӯзу шаб,
Рост гӯӣ, чарх маъмур асту килкаш омир аст. *Муиззӣ*

**маъмур маъзур аст** фармонбар узрдор аст.

Бар ғамза манеҳ гуноҳи хунам,
Маъмур бувад ҳамеша маъзур. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАЪМУР** II *а.* معمور **1.** обод, ободон.

Буд сарҳангро деҳе маъмур,
Ҷойгоҳе зи чашми мардум дур. *Низомӣ*

[Рой] хазоини мавфур дошт ва мамолики маъмур. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Саводаш дидаро пурнур дорад,
Димоғаш мағзро маъмур дорад. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* пур, мамлӯ.

Чун хизона ба мол маъмур аст,
Лашкари шаҳриёр мансур аст. *«Харистон»*

**МАЪМУРА** *а.* معموره **1.** *муаннаси* **маъмур** II; **2.** ҷой ва замини обод; мамлакатҳои ободон.

Кушуданд аз шутур бори равонӣ,
Дар он маъмура арзон шуд гаронӣ. *Нозим*

Ҳамчунон ки Искандар рубъи маскун бигирифт, ӯ низ маъмураи олам дар тахти тасарруф даровард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪМУРОТ** *а.* معمورات *ҷ.* **маъмур** II.

Эшон ба маъмурот даромадандӣ ва фасод ва қатл кардандӣ. (I) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАЪМУРӢ** معموری **1.** ободӣ, ободонӣ; **2.** *маҷ.* дурустӣ.

Сиҳҳати ин ҳис зи маъмурии тан,
Сиҳҳати он ҳис зи тахриби бадан. *Румӣ*

◇ **маъмурии хазоин** пурии хазинаҳо.

Натиҷаи адл баҳои мулку вусъати мамлакат аст ва маъмурии хазоину ободонии қуроъ ва мадоин ва самараи зулм заволи мамлакат аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАЪНАВИЁТ** *а.* معنویات олами фикрӣ ва рӯҳӣ.

Маънавиёти инсон мабдаи сурати вуҷуди навъияти ӯст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАЪНАВӢ** *а.* معنوی **1.** мансуб ба маънӣ; **2.** фикрӣ, рӯҳӣ; *муқобили* **моддӣ** 2.

Дигар зи манзили ҷонон сафар макун, дарвеш,
Ки сайри маънавию кунҷи хонақоҳат бас. *Ҳофиз*

**МАЪНАС** *а.* مأنس маҳалли унсу улфат.

Қасрҳо худ мар-шаҳонро маънас аст,
Мурдаро хону макон гӯре бас аст. *Румӣ*

**МАЪНӢ||МАЪНО** *а.* معنی||معنا **1.** мазмуни калом, мафҳум.

Чӣ аҷаб шеъри Анвариро низ,
Маънӣ андар баён намегунҷад. *Анварӣ*

Сахт душвор аст гуфтан маънии ногуфтаро,
Сӯзани алмос бояд гавҳари носуфтаро. *Махфӣ*

**маънии бикр** мазмуни нав, тоза.

Маънии бикр, ки дар пардаи ғайб аст ниҳон,
Бе такаллуф ҳама шаб танг дар оғӯши ман аст. *Соиб*

**аз ин маънӣ** ба ин мазмун, дар ин хусус, аз ин ҷиҳат.

Ин хотун зане буд ширин ва боҷамол; Саид бар вай ошиқ шуд ва аҳли Бухороро аз ин маънӣ сурудҳост ба забони бухорӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** фикр, ғоя.

Чанд касро бо худ дар он маънӣ ёр кард. *Авфӣ*

**3.** *фалс.* моҳият, чигунагӣ, мазмун.

Бояд, ки мо нахуст дониста бошем маънои ҷонвар. *Ибни Сино*

Вуҷуди худро ба ҳақиқат бишиносад ва аз ҳоли сурат ва маънии худ огоҳ шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Баҳри тафҳими маънии ашьё,
Истилоҳе зи ғайб кард иншо. *Бедил*

**ба маънӣ** аз рӯи сират ва ботин; моҳиятан.

[Ҳакимон] гуфтаанд: Ҳар кӣ ба тоат аз дигарон кам аст ва ба неъмат беш, ба сурат тавонгар асту ба маънӣ дарвеш. *Саъдӣ*

Ба сурат диҳад нӯшу ёрӣ кунад,
Ба маънӣ занад нешу хорӣ диҳад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**4.** дар тасаввуф — рӯҳ, ҳолати ваҷди рӯҳӣ.

Аҷаб дорӣ аз соликони тариқ,
Ки бошанд дар баҳри маънӣ ғариқ. *Саъдӣ*

**5.** сабаб, боис.

Бе маъние қасди хуни ӯ ҷаро кунад? *Авфӣ*

**аз чӣ маънӣ?** а) ба кадом мазмун?; б) ба кадом сабаб?

Ҳоҷати раг задант донистам,
Аз чӣ маънӣ? — аз он ки маҳрур аст. *Анварӣ*

**МАЪРАБ** *а.* مأرب мақсад, матлаб; ҳоҷат; хоҳиш.

**МАЪРАЗ||МАЪРИЗ** *а.* معرض **1.** ҷои нишон додани чизе, маҳалли намоиш, намоишгоҳ.

Дар маъразi зулф арз дода
Сад қофила моҳу муштариро. *Анварӣ*

Сақфи кӯтоҳи фалак маъразi раъноӣ нест,
Аз ҳамидан алам афроштаам ҳамчу ҳилол. *Бедил*

**маърази баён** маҷлиси суханварон, ҷои намоиш додани санъати сухан.

Дар маърази баён нафасе гирд мекунам,
Бе даъвии фазилату лофи суханварӣ. *Бедил*

**2.** ҷои воқеъшавии чизе, ҷои дучоршавӣ ба чизе; мавқеъ, ҷой.

Чун медонед, ки ҳақ бо ин тараф аст, инод наварзед ва худро дар маърази ҳалок наяндозед. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Он замон дар маърази оташ шудам,
То зи дурдӣ софию беғаш шудам. *Абӯисҳоқи Атъима*

Дар он маъраз, ки бошад ҷаҳд дар кор,
Гудози кӯҳ коре нест душвор. *Бедил*

**маърази хитоб** *ҷои бозхост, эҳтисоб ва танбеҳ.*

...Дар маърази хитоби подшоҳ ой, дар он ҳолат киро маҷоли мақолат бошад? *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* майдони ҷанг.

Дар маъразе, ки ҷайши ту бар хасм чира шуд,
Хуршед тира гашт зи гарди сипоҳи ту.
*Убайди Зоконӣ*

**маърази теғу тир** майдони ҷанг.

Набинӣ, ки дар маърази теғу тир
Бипӯшанд хафтони сад ту ҳарир. *Саъдӣ*

**МАЪРАКА** *а.* معركه **1.** майдони ҷанг; **2.** ҷанг, муҳориба; ҳамла, ҳуҷум.

Он ки дар маъракаҳо мулк ба шамшер ситад
В-он ки бар мунҳазимон роҳ ба инъом гирифт.
*Анварӣ*

Адами саботи Фаребурз дар маърака мӯҷиби издиёди итоб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Бе он ду пил... маъракаи мухолифонро чӣ сон барҳам занам? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** *маҷ.* майдон, соҳа.

Он ки дар маъракаи сеҳри баён
Қаламаш ҳамчу думи сӯъбон аст. *Анварӣ*

**МАЪРИЗ** *а.* معرض *ниг.* **маъраз.**

**МАЪРИФАТ** *а.* معرفت **1.** илму дониш.

Дидан ҷони Бӯалӣ Сино
Буда аз нури маърифат бино. *Анварӣ*

Чашм бар нусхаҳои кӯҳна бидӯз,
Маърифат тоза дафтар аст пирӯз. *Бедил*

**маърифати мақодир** илми ҳисоб.

Илми риёзӣ чаҳор навъ аст, яке маърифати мақодир... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** шинохтан, донистан.

Қисми аввал дар мабодӣ ва ин муштамил аст бар ҳафт фасл: фасли аввал дар маърифати мавзӯъ ва мабодӣ... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**3.** *биниш, тамиз, фаҳм.*

Маърифат нест дар ин қавм, худоро, мададе,
То барам гавҳари худро ба харидори дигар. *Ҳофиз*

**4.** шиносоӣ, ошноӣ; **5.** маълумот доир ба тасаввуф, ҷаҳоншиносӣ, яке аз чор дараҷаи ирфони сӯфия: шариат, тариқат, маърифат, ҳақиқат.

Ба нури дил кунад сайри муҳити маърифат ориф,
Чароғи роҳ бошад чашми мино нохудоёнро. *Шавкат*

**МАЪРУЗ** *а.* معروض арз кардашуда; **маъруз доштан** арз кардан.

Эшон маъруз доштанд, ки мо ҳама дар мақоми итоат ва инқиёди амирем. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪРУФ** *а.* معروف **1.** маълум, шинохташуда, ба ҳама маълум.

Мӯнисе нест маро дар бару машҳур аст ин,
Дилбаре ҳаст туро дар бару маъруф аст он.
*Камоли Хуҷандӣ*

**маъруф ва маҷҳул** маълум ва номаълум.

Лоҷарам таҳфифи тасдеъ ба ихтилоти ҳар маъруфу маҷҳул муносиб дидам ва бисоти мухолафати ҳамгинон дарнавардидам. *Восифӣ*

**2.** машҳур, шӯҳратьёфта, овоза пайдокарда.

Номи ту чу офтоб маъруф,
Коми ту чу рӯзгор ғоиб. *Анварӣ*

Фалон кас, ки ӯ аз маъруфони шаҳр аст, меҳмон кунам. *Авфӣ*

**МАЪСАРА||МАЪСАРАТ** *а.* مأثره||مأثرت кори писандида, кори наҷибона.

**МАЪСИЯТ** *а.* معصيت **1.** *д.* рафтор ва ҳаракат бар хилофи амру наҳьи дину шариат, кори номашрӯъ; **2.** гуноҳ, ҷурм.

[Иброҳим Адҳам гуфт]: Гӯш ба каломи ҳарза накардам, ки ҳеҷ маъсият чун маъсияти дилу забону гӯш нест. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МАЪСУМ** *а.* معصوم **1.** *д.* касе ки дар умри худ рафтор ва ҳаракати хилофи амру наҳьи дину шариат накарда бошад, он кӣ кори номашрӯъ накардааст; пок; **2.** аз гуноҳ нигоҳ дошташуда, аз гуноҳ пок.

Ба мақбулони хилватбаргузида,
Ба маъсумони олоишнадида... *Низомӣ*

В-он ки маъсум ҳаст, дасти гуноҳ
Пои ӯро наёрад андар банд. *Анварӣ*

**МАЪСУМА** *а.* معصومه *муаннаси* **маъсум.**

Ҳамин мазмун, ки, эй маъсума хоҳар,
Ба нури дидаам гардида модар... (2) *Ҳозиқ*

**МАЪТУФ** *а.* معطوف атф кардашуда, гардонидашуда ба чизе ва ба тарафи чизе; **инон (аз савби *чизе*) маътуф сохтан (ё гардонидан)** а) инон (аз тарафи чизе) гардондан, роҳро дигар кардан, ба сӯи дигар баргаштан.

Бойду инонро маътуф гардонида бар савби Суғурлуқ равона шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

б) *маҷ.* (аз чизе) рӯ гардондан, (аз чизе) даст кашидан.

Инони интиқом аз савби гуноҳи ӯ маътуф сохта, аз маҳлакаи ҳабс озод кардам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАЪТӮҲ** *а.* معتوه ноқисақл, камақл, ки гоҳо ба вазъи девонагон ва баъзан ба таври боақлон гап мезанад, одами гоҳ бахуду гоҳ бехуд.

Маҳмуди Довудӣ писари Абулқосими Довудӣ азим маътӯҳ буд, балки маҷнун. *Низомии Арӯзӣ*

Он кас, ки зиреҳи он ҷанобро дар бар кард, маътӯҳ гашт ва надонист, чӣ гӯяд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪФУВ** *а.* معفو афв кардашуда, бахшидашуда.

... Ва ҷароими шумо маъфув ва мағфур гардад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАЪХУЗ** *а.* مأخوذ 1. ахз кардашуда, гирифташуда; ба даст омада; 2. дастгир кардашуда, гирифтор; ба ҷавобгарӣ кашидашуда ҳамчун гунаҳгор.

Ман хиёнате накардам, ки маро бад-он маъхуз кунанд. *Авфӣ*

Чу даст аз пой нохушнуд бошад,
Ба ҷурми пой сар маъхуз бошад. *Низомӣ*

3. *маҷ.* итоб кардашуда.

Агар касе, бидонам коҳилӣ ва эҳмол раво дорад, (дар) мазҳаби мурувват ва футувват маъхуз бувад. *Аҳмади Дониш*

**МАЪШАР** *а.* معشر ҷамоат, гурӯҳе аз мардум.

Баъд аз ... зуҳури маъшари башар имортати рубъи маскун симати издиёд пазируфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз куштагони зинда з-он сӯ ҳазор машҳад
В-аз сокинони раҳрав з-ин сӯ ҳазор маъшар. *Хоқонӣ*

**МАЪШУҚ** *а.* معشوق дӯст доштašуда, маҳбуб.

Гуфт бо вай: Қай ба ишқат рафта ном,
Ошиқ аз маъшуқ худ ронад калом. *Ҷомӣ*

**МАЪШУҚА** *а.* معشوقه *муаннаси* маъшуқ.

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст. *Анварӣ*

Бахти Ҳофиз гар аз ин гуна мадад хоҳад кард,
Зулфи маъшуқа ба дасти дигарон хоҳад буд. *Ҳофиз*

**МАЪШУҚӢ** معشوقی маъшуқ будан, ишқварзӣ.

Эй бародар, чун иқрори дӯстӣ кардӣ, таваққӯи хидмат мадор, ки чун ошиқӣ ва маъшуқӣ дар миён омад, моликӣ ва мамлукӣ бархост. *Саъдӣ*

**МАЪЮБ** *а.* معیوب айбнок, маиб, касе, ки ягон нуқсони узвӣ дорад.

Он ки дорад бандаҳо аз айб пок,
Бандаи маъюбро кай мехарад? *Ибни Ямин*

**МАЪЮБӢ** معیوبی маъюб (маиб) будан, айбнок будан.

Ва онҳо касоне бошанд, ки қодир бар иктисоби қути явмия нестанд, ба воситаи аҷз ва пирӣ ва маъюбӣ бар ҷо мондаанд. *Аҳмади Дониш*

**МАЪЮС** *а.* مأیوس навмедшуда, дилшикаста, рӯҳафтода.

Беморе, ки аз илоҷ маъюс бошад, ... аз дил чӣ гуна рухсати нафас задан ёбад? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАЪҚИД** *а.* معقد ҷои басташудаи гиреҳ; гиреҳ, укда, тугун.

**МАЪҚУЛ** *а.* معقول ба воситаи ақл даркшаванда, донисташаванда; мувофиқи ақл.

Ин аст зуҳур ва хилқати одам — баъзе ба тариқи манқул, баъзе ба тариқи маъқул. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳофиз, аз боди хазон дар чамани даҳр маранҷ,
Фикри маъқул бифармо: Гули бехор куҷост? *Ҳофиз*

**МАЪҚУЛОТ** *а.* معقولات *ҷ.* маъқул.

**МАЪҲУД** *а.* معهود 1. аҳду паймон кардашуда, бо аҳду паймон муайян ва муқарраршуда.

Темори корҳо, ки ба ту муфаввaз буда, бар қарори маъҳуд мебояд дошт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. муқаррарӣ, одаткарда, одатӣ, марсум.

Қозӣ дарьёфт, ки ҳол чист, гуфт: Аз кадом ҷониб [офтоб] баромад? Султонро аҷаб омад, гуфт: Аз ҷониби машриқ, чунон ки маъҳуд аст. *Саъдӣ*

Боғбон рӯзе бар одати маъҳуд ба тамошои гул омада ... *«Анвори Суҳайлӣ»*

3. одат, расм.

Чун Ҳалокухон вафот ёфт, чунон ки маъҳуди эшон аст, роҳҳо бисипаранд ва ёсо доданд, ки ҳеҷ офарида нақл ва таҳвил накунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

4. маъмул, истеъмол кардашуда, раво.

Мар-варо гуфтанд, к-ин маъҳуд нест,
Даъвати аҳли залолат ҷуд нест. *Румӣ*

**МАЪҶУН** *а.* معجون 1. сиришташуда, чизи аз чанд модда таркибьёфта, омехташуда.

Одамизода турфа маъҷунест,
Аз фаришта сиришта в-аз ҳайвон,
Гар кунад майли ин, шавад кам аз ин,
В-ар кунад қасди он, шавад беҳ аз он. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Маъҷуни гилам сиришта туст,
Мазмуни дилам навиштаи туст. *Ҷомӣ*

2. доруи таркибӣ; дору, давои хӯрданӣ.

Бахшӣ маъҷуне бисохт, ки дар он гӯгирд ва зайбақ буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар ин фурсат, ки саргарми ҳавас будиву маҷнунӣ,
Зи гарди чеҳраи ашки надомат соз маъҷуне. *Мушфиқӣ*

**маъҷуни муфарреҳ** доруи мураккаби фараҳбахш.

Аз паи савдои шаб андешанок,
Сохта маъҷуни муфарреҳ зи хок. *Низомӣ*

Маъҷуни муфарреҳе, ки хонӣ,
Шеър аст, ҷуз ин дигар надонӣ. *Шоҳин*

3. *киноя аз* шароб.

Табиби ишқ манам, бода деҳ, ки ин маъҷун
Фароғат ораду андешаи хато бибарад. *Ҳофиз*

**МАЯЗД** میزد базм, базми майнӯшӣ.

Миррих рӯзи маърака, шоҳо, ғуломи туст,
Чунон ки Зӯҳра рӯзи маязд пешкори ту. *Хисравӣ*

Эй ба маязд-андарун ҳазор Фаредун,
Эй ба набард-андарун ҳазор Таҳамтан. *Фаррухӣ*

**МАЯЛОН** *а.* میلان *ниг.* **майлон.**

**МАҒ** مغ 1. амиқ, чуқур.

Сӯи чоҳе, к-ӯ нишонаш карда буд,
Чоҳи мағро доми ҷонаш карда буд. *Румӣ*

2. рӯдхона, дарьё.

Чунин то биёмад яке жарф рӯд,
Сипаҳ шуд пароканда чун тору пуд;
Мағе жарф паҳнош кӯтоҳ буд
Бар ӯ баргузаштан дижогоҳ буд. *Фирдавсӣ*

**МАҒАЛ** مغل хоб, истироҳат.

**МАҒАЛГОҲ** مغلگاه истироҳатгоҳ ва ҷои хобу хез.

Қароргоҳу мағалгоҳашон ҳаме зи биҳишт,
Ба кӯҳсор кунию ба жарф ғор кунӣ. *Ҳамзаи Арӯӣ*

**МАҒБУН** *а.* مغبون ғабн кардашуда, фиребхӯрда; фирефташуда дар хариду фурӯш.

Ҳар киро бе сарф кам шуд нақди умр,
Ҳаст мағбун андар ин озоргоҳ. *Хоқонӣ*

Гашт мағбун он, ки ӯ танпарвар аст,
То ки тан фарбеҳ шавад, ҷон лоғар аст. *Шоҳидӣ*

Ва билҷумла умеди растагорӣ бувад ва мағбун ва зиёнзада нагардад. *Аҳмади Дониш*

**МАҒБУТ** *а.* مغبوط касе, ки дигарон нисбат ба вай беғаразона ҳасад мебаранд.

Ба иноят умедвор аст, ки илтифоти мухлиснавозӣ, каминаро мақсуди ақрон ва мағбути абнои замон гардонанд. *«Илми симиё»*

**МАҒЗ** مغز **1.** моддаи мулоими хокистарранг, ки дар косахонаи сар қарор дорад, майна, димоғ; мағзи мулоими даруни устухон, илик; ҳароммағз.

Чунон дид дар қосиди роҳсанҷ,
Ки аз ҷӯши дил мағзаш омад ба ранҷ. *Низомӣ*

Аз ғояти ҳарорати ҳаво мағзи ҷонварон дар устухон ба ҷӯш омадӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мӯй дар таншон зи тарси тири ӯ чун ханҷар аст,
Мағз дар саршон зи бими теғи ӯ чун ништар аст. *Муиззӣ*

**2.** фаъолияти димоғӣ, ақл, ҳуш, идрок.

Сухан кам шунидам бад-ин некуӣ,
Фазояд ҳаме мағз, к-ин бишнавӣ. *Фирдавсӣ*

Аз насими навбаҳорон мағзи мо ошуфта нест,
Гул накард ошуфтагӣ бар гӯшаи дастори мо. *Соиб*

**3.** он чӣ дар пӯчоқи мева аст ҳамчун мағзи чормағз, писта, бодом ва ғ.

Мағз то нозук аст, пӯст накӯст,
Чун қавӣ шуд, ҳиҷоб гардад пӯст. *Саноӣ*

**4.** *маҷ.* чизи баргузида, холис, зубда.

Ин ки дар зери пои ту фарш аст,
Мағзи афлоку зубдаи арш аст. *Бедил*

◇ **мағзро тар кардан** димоғро хуш ва хурсанд кардан.

Ба гуфтори шаҳ мағзро тар кунам,
Ба гуфти касон мағз дар сар кунам. *Низомӣ*

**мағзро тез кардан** димоғро ба фаъолият даровардан, тезҳуш ва ҳушьёр шудан.

Гузоришкуно, тез кун мағзро,
Гузориш деҳ ин номаи нағзро. *Низомӣ*

**мағзи бодомро сурун шикастан** *кинояи аз* мағлуб кардан, шарманда сохтан.

Чу пайдо кунам лутфи андомро,
Сурун бишканам мағзи бодомро. *Низомӣ*

**мағз аз пӯст баровардан** ҳақиқатро ошкоро кардан.

Бар он шуд, то барорад мағз аз пӯст,
Ки донанд ин, ки ҳақ бар ҷониби ӯст. *Ҳозиқ*

**МАҒЗПӮШИДА** مغزپوشیده камҳушу камидрок.

Ту, эй мағзпӯшидаи солхвард,
Зи густохии хисравон бозгард! *Низомӣ*

**МАҒЗӢ** مغزی мансуб ба мағз; **ҳалвои мағзӣ** ҳалвое, ки аз мағзи бодом, писта ва ғ. тайёр карда шудааст.

Бештар ҳалвои мағзӣ будӣ аз дӯшоб карда ва он чӣ аз он ҷо хостӣ, бештар қинторӣ будӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МАҒЛАТА** *а.* مغلطه чизе ки одамро ба ғалат ва иштибоҳ мебарад, мас. сухан, калом ва ғ.

Сухани эшон ... ба ғоят беасл аст ва ҷуз намоише ва мағлатае надорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мағлата додан** (*ё* **дарафкандан**) ба иштибоҳ андохтан, ба ғалат андохтан.

[Боеъ] дар он боб моҳир ва устувор шуда, ҳазор шӯъбада ва ҳила ангехта ва гувоҳонро низ юмкин мағлата дода ё ғофил гардонида... *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дигаре [аз ҳайвонҳо] аз роҳи бадгумонӣ мағлата дарафганду гуфт... *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҒЛУБ** *а.* مغلوب ғалаба кардашуда, шикастхӯрда.

Чун сафи дилҳо шикастӣ, зин макун рахши ҷафо,
Шарт набвад рафтан аз пай лашкари мағлубро. *Ҷомӣ*

... Ва ҳар кадом дар вақте ғолиб аст ва дар маҳалле мағлуб. *Аҳмади Дониш*

**МАҒЛУБА** *а.* مغلوبه шадид, сахт (*дар бораи ҷанг*).

Ҳокими Деҳлӣ ва бисёре дигар аз роён дар ҷанги мағлуба кушта шуданд. *«Таърихи Фаришта»*

Мижгони ӯ ду саф шуду мағлуба гашт ҷанг,
Он гоҳ омаданд ба ҳам ошно бурун. *Масеҳи Кошӣ*

**МАҒЛУЛ** *а.* مغلول ба ғул андохташуда, бо занҷир ва тавқи гардан басташуда.

Шунид ин сухан дузди мағлулу гуфт:
Ту боре зи ғам чанд нолӣ, бихуфт! *Саъдӣ*

Амир Зайнулобидин он вилоятро ба тахти тасарруф дароварда, Ёралиро мағлул ба шаҳр фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Ӯро бо мутобеон муқайяду мағлул сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҒМУД** *а.* مغمود дар ғилоф андохташуда (*дар бораи* теғ, шамшер ва ғ.).

Шамси Табрезӣ, барор аз чоҳи мағриб машриқе,
Ҳамчу субҳе, к-ӯ барорад ханҷари мағмудро. *Шамси Табрезӣ*

**МАҒМУМ** *а.* مغموم дучори ғам гардида, ғамгин, андӯҳгин.

Бародари меҳтар ... бародари мағмуму маҳрум бигузошт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҒМУР** *а.* مغمور бо об пӯшида, зери об шуда.

... Ва он биқоъ қариб ба муаддилуннаҳор аст, то арзе муайян дар об мағмур мешавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАҒНИЁТИС** *ю.* مغنیاطیس *ниг.* миқнотис.

... Ки доно варо мағниётис хонд,
Қи румиш бар аспи оҳан нишонд. *Фирдавсӣ*

**МАҒНОТИС** *ю.* مغناطیس *ниг.* миқнотис.

**МАҒОК** مغاک **1.** чуқурӣ, пастӣ; чуқурии дар замин кандашуда.

Аблаҳу фарзонаро фарҷом хок,
Ҷойгоҳи ҳар ду андар як мағок. *Рӯдакӣ*

[Қубилақоон] бо лашкариён зери он дарахт дар рақс омад ва чандон пой кӯфтанд, ки перомун ба қадри як газ замин дар мағок афтод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Фалак дар баландӣ, замин дар мағок —
Яке ташти хун шуд, яке ташти хок. *Низомӣ*

**мағоки чашм** чуқурии чашм, косахонаи чашм.

Ба чашми ибратогоҳон шумурда
Мағоки чашмҳои хокхӯрда. *Бедил*

Шайх дидаш ба хок афтода,
Чашмҳо дар мағок афтода. *Ҷомӣ*

2. чуқур, амиқ; паст.

Машав ғарра аз хандақу шаҳрбанд,
Ки ин як мағокаст, он як баланд.
Туро гар бувад оби хандақ мағок,
Наҳангони моро зи дарьё чӣ бок. *Ҳотифӣ*

Ҳар куҷо поят хӯрад ғӯта ба хок,
Кун ба нохунҳои даст онро мағоқ. *Ҷомӣ*

**МАҒОКӢ** مغاکی чуқурӣ.

Мефитад ин ақлҳо дар афтиқод
Дар мағокии ҳулулу иттиҳод. *Румӣ*

**МАҒОРА** *а.* مغاره ғор, каҳф, шикоф ва ковокии чуқур дар кӯҳ.

Беруни қалъа дар мағора сокин будӣ.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МАҒОРИБ** *а.* مغارب *ҷ.* **мағриб.**

Аз машориқ в-аз мағориб бе лаҷоҷ
Сӯи ту оранд султонон хироҷ. (1, 2) *Румӣ*

**МАҒОРИБА** *а.* مغاربه *ҷ.* **мағрибӣ.**

Буқор дар завраҳе нишаста аз об убур кард, то ба Сомира ояд, яке аз мағориба ӯро гирифта ба муваккил супурд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҒОРИС** *а.* مغارس *ҷ.* **мағрас||мағрис.**

Дар мазореъ толиби дахле кӣ нест?
Дар мағорис толиби нахле кӣ нест? *Румӣ*

**МАҒОС** *а.* مغاص ҷои ғаввосӣ, ҷои ғӯтахӯрӣ, ҷои шиноварӣ.

... Изтироби вай аз ҳама дарьёҳо камтар бошад ва мағос низ дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҒРАС||МАҒРИС** *а.* مغرس ҷои дарахтшинонӣ, ҷои ниҳолшинонӣ, чакалак.

Бар навишта ҳеҷ бинвисад касе,
Ё ниҳоле корад андар мағрасе. *Румӣ*

**МАҒРИБ** *а.* مغرب 1. ҷои ғуруби офтоб; тарафи ғарб, тарафи офтобнишин; 2. ғарб, қисматҳои заминҳои дар ҷониби мағриб буда; номи умумии мамлакатҳои Африкаи шимолӣ: Мароккаш, Алҷазоир, Тунис.

Зи ҳадди Ҳабаш азми Чин сохтам,
Зи Мағриб ба машриқзамин тохтам. *Низомӣ*

**МАҒРИБРӮЯ** مغربرویه тарафи ғарб.

Иттифоқан қабл аз он ба чанд рӯз аз мағрибрӯя тӯпе бузург бар девори қалъаи бузург андохта буданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҒРИБӢ** مغربی 1. мансуб ба мағриб; 2. сокини мағрибзамин (Мароккаш, Алҷазоир, Тунис).

Хоҳандаи мағрибӣ дар сафи баззозони Ҳалаб мегуфт: Эй худовандони неъмат, агар шуморо инсоф будӣ ва моро қаноат, расми суол аз ҷаҳон бархостӣ. *Саъдӣ*

3. пули ашрафӣ, сикка аз тиллои Мағриб.

Ба бозор шуд, то ба зар зар кашад,
Ба як мағрибӣ мағрибӣ даркашад. *Низомӣ*

**МАҒРИС** *а.* مغرس *ниг.* **мағрас.**

**МАҒРУР** *а.* مغرور 1. фирефташуда, фиребхӯрда ба чизи ботил.

Мор ба гуфтори рӯбоҳ мағрур шуд. *Авфӣ*

Чаҳорӯм он ки ба талаттуф ва чоплусии душман мағрур нагардад. *Аҳмади Дониш*

2. боғурур, ботакаббур, ҳавобаланд, худписанд.

Ту мағрури хешӣ, надонӣ ҳаме,
Ки Ҷамшедро нест з-инҳо ғаме. *Фирдавсӣ*

Туро айб кардам ба девонагӣ,
Ки мағрур будам ба фарзонагӣ. *Хоҷу*

Мардумони боқувват буданд ва ба шавкати худ мағрур буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МАҒСУЛ** *а.* مغسول ғусл додашуда, шусташуда.

Зи дасти гирья китобат наметавонам кард,
Ки менависаму дарҳол мешавад мағсул. *Саъдӣ*

**МАҒФАРАТ||МАҒФИРАТ** *а.* مغفرت афви гуноҳ, омурзиш, бахшиши гуноҳ.

Бар гунаҳкорон навиди мағфират оби бақост,
Рӯзи иди бекасон бошад шаби одинаам. *Сайидо*

... Ва кори ту он аст, ки ҳар замон ба сари мағфарат шавӣ, бар ман раҳмат кунӣ! *Аҳмади Дониш*

**МАҒФУР** *а.* مغفور 1. афв кардашуда, омурзидашуда, бахшидашуда.

Ҷароими шумо маъфув ва мағфур гардад.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* марҳум, вафотьёфта.

Чун Орпохон ба ҳукумат мутааййин шуда, тоҷи мурассаи султони мағфур бар сараш ниҳоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАҒШУШ** *а.* مغشوش ғаш додашуда, омехта, ғайрихолис; носара; қалбакӣ, *мас.* тилло, пул.

Дароҳиму данонири мағшуш зарб намудандӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

Он ки мағшуш бошад, дар даруни кӯра солим намонад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАҚАР(Р)** *а.* مقر 1. қароргоҳ, ҷойгоҳ; нишемангоҳ.

Гар бар қиёси фазл бигаштӣ мадори даҳр,
Ҷуз бар мақарри моҳ набудӣ мақар маро.
*Носири Хисрав*

[Ҳалокухон] ба Хилот ба кӯҳҳои Ҳаккор даромад, ки мақарри акроди гумроҳ аст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. сангар; ҳисор, қалъа.

Султон Ҷалолуддин ба сохтани саботҳо ва насби мақарҳо ҳукм фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҚБАРА** *а.* مقبره қабр; қабристон.

... Аз қабри ту фаромӯш карда бошанд ва надонанд, ки мақбараи ту куҷост. *Аҳмади Дониш*

**МАҚБАҲА** *а.* مقبحه сифат ва хислати қабеҳ, бад, зишт.

**МАҚБУЗ** *а.* مقبوض 1. ба қабза гирифташуда, ба даст омада, гирифтор.

Ба мо расида, ки шумо бар Ироқ ва Араб муставлӣ шавед ва ҳокими ин диёр мақбузи қабзаи иқтидори шумо гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. табиатгирифта, зиқшуда, хитшуда; **мақбуз ва абус** турушрӯгардида, бадқаҳру бадқавоқшуда.

Он махзул худро мақбуз ва абус гирифта, ин сухан оғоз кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**мақбуз гардидан** дилтанг, туршрӯй шудан.

Хонам! Ман аз девона ҳикояти хубе ёд дорам, агар рухсат бошад, ба арз расонам. Ҳазрати хон рӯй дарҳам кашид ва мақбуз гардид. *Восифӣ*

**МАҚБУЛ** *а.* مقبول қабул кардашуда, пазируфта; писандида.

Сад бор кунӣ ҳаҷ, нашавад ҳаҷҷи ту мақбул,
То тавф насозӣ дари ҷонони худро. *Имло*

**МАҚБУЛУЛҚАВЛ** *а.* مقبول‌القول писандидагуфтор; ростгуфтор, ростқавл.

... Ва як-як бар хилофи ин аз вай хабар медоданд ва соҳибро устувор намеомад, то аз сиқоти аҳли Қум ду мақбулулқавл гуфтанд. *Низомии Арӯзӣ*

**МАҚДАМ** *а.* مقدم 1. омадан, ташриф овардан, ворид шудан.

Боди баҳору мақдами наврӯзу бӯи гул
Ошӯби айш дар дили пиру ҷавон фиганд.
*Убайди Зоконӣ*

Афозили Самарқанд ҳозиранд ва интизори мақдами шарифи шумо мебаранд. *Восифӣ*

**мақдам доштан** ташриф овардан; ҳузур доштан.

Мирзо Улуғбек дар қалъаи Алин, ки ҳазрати соҳибқирон онро бино ниҳода буд, мақдам дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. қадамгузорӣ, роҳ рафтан.

Гуфт: Агар поям будӣ ё мақдаме,
Худ ба пои худ ба мақсад рафтаме. *Румӣ*

**МАҚДАРАТ** *а.* مقدرت қудрат, тавоноӣ.

Гуфт: Бо инҷо надорам машварат,
Ки яқин сустам кунад аз мақдарат. *Румӣ*

Ва аммо таваккул он аст, ки дар умуре, ки ҳаволати он ба мақдарату кифояти башарӣ набошад ва андешаро дар он маҷоли тасарруф сурат набандад ... хаёлоти фузулро бартараф кунад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАҚДУР** *а.* مقدور **1.** мувофиқи қудрат ва имкон; мумкин, имконпазир, дар доираи қувват ва имкон.

Ҳар халал, к-аз пирӣ афтад дар мизоҷ,
Нест мақдури табиб онро илоҷ. *Ҷомӣ*

Дар бораи ту он чӣ мақдур бошад, накуӣ кунам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ба қадри** (*ё* **миқдори**) **мақдур** ба қадри имкон, ба қадри ҳол.

Шаҳзода Туғон ва ... Наврӯз он ҷо буданд ва чанд рӯз тӯйҳо карданд ва ба қадри мақдур пешкашҳо оварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

[Заған гуфт]: Агар муроде дар хотират мегузарад, бе тавaққуф зоҳир кун, то ба миқдори мақдур дар итмоми он бикӯшам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба қадри майсур ва мақдур** ба дараҷаи муяссаршавӣ ва имконпазирӣ.

Дар муҳорабат ва музорабат ба қадри майсур ва мақдур кӯшиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. қудрат, қувват ва тоқат; имконият.

Сабр аст маро чора зи ҳиҷрони ту, лекин
Чун сабр тавон кард, ки мақдур намондаст? *Ҳофиз*

3. тақдир кардашуда, қисматьёфта.

Писар гуфт: ... Ризқ агарчи мақсум аст, ба асбоби ҳусули он тааллуқ шарт аст ва бало агарчи мақдур аст, аз абвоби духули он ҳазар кардан воҷиб.
*Саъдӣ*

**МАҚДӮҲ** *а.* مقدوح қадҳ кардашуда, маломатзада, нописандида.

Онон, ки дар ин варта қадам ниҳоданд, зиёнкор ва малум бошанд ва онон, ки дар каноранд, мақдӯҳ ва мазмум. *Аҳмади Дониш*

**МАҚЗИЮЛМАРОМ** *а.* مقضی‌المرام ба мурод расида.

Расулони ӯ мақзиюлмаром ба Ҷурҷон бозгаштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Баъд аз он султон Шаҳобуддин ... мақзиюлмаром ба ҷониби Ғазнин муроҷаат кард.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАҚЗӢ** *а.* مقضی анҷомьёфта, ба поён расида; иҷрошуда.

Ҳоҷати ту мақзӣ гардонидем. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҚЛУБ** *а.* مقلوب **1.** қалб кардашуда, чаппа кардашуда, акс кардашуда; 2. *адш.* калимаҳое ки дар санъати шеърии қалб ҳарфҳои арабии онҳо пешу қафо шуда, ба калимаҳои дигар мубаддал мешаванд ва ин мубаддалшавӣ ду навъ аст: 1) дар калима фақат баъзе ҳарфҳо пешу қафо карда мешаванд, чунончи: ҷодувона جادوانه — ҷовидона جاودانه; 2) тамоми калима ба таври чаппа аз поён хонда мешавад, чунончи: ям یم — май می, карам کرم — марг مرگ, кас کس — саг سگ хонда мешавад.

Қишти зар дар шикам дорад мақлуби ям,
Хезу равонаш бибар сӯи лаб, эй симбар.
*Бадри Чочӣ*

Сагмагасро агар кунӣ мақлуб,
Қалби ӯ ғайри сагмагас нашавад. *Ҷомӣ*

**МАҚМУР** *а.* مقمور қиморбохта, бойдода дар қиморбозӣ.

Эҳтиётҳо кард ва бияндохт, то се-шаш занад, се-як баромад, азим тира шуд ва аз табъ бирафт ... Надимон чун барг бар дарахт ҳамеларзиданд, ки подшоҳ буду кӯдак буд ва мақмур ба чунон захме.
*Низомии Арӯзӣ*

**МАҚНОТИС** *ю.* مقناطیس *ниг.* **миқнотис.**

**МАҚОБЕҲ** *а.* مقابح *ҷ.* **мақбаҳа.**

Маоиби ӯ бе ғоят ва мақобеҳи ӯ бениҳоят аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Маҳосини афъоли он хоҷаи ситудахислат ва ҳамидабасиратро дар сурати мақобеҳ боз менамуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МАҚОБИР** *а.* مقابر *ҷ.* **мақбара.**

Аз ин воқеа хабар ёфта, ҷомадаррону мӯйканон бишитофтанд, он ҳар ду кушташударо ба мақобири қабила бурданд ва дар як қубба ба хок карданд.
*Ҷомӣ*

**МАҚОДИР** *а.* مقادير *ҷ.* **миқдор** 1, 3, 5.

Расан баста, андоза пайдо шуда,
Мақодири манзил ҳувайдо шуда. (3) *Низомӣ*

Ҳар кӣ мақодир донад, маълуми ӯ бошад, ки касеро чанд мол бояд, то ғаллаи ӯ ин миқдор бошад. (1) *Носири Хисрав*

Пас дабир бояд ... соқибурраъй бошад ... ва маротиби абнои замона шиносад ва мақодири аҳли рӯзгор донад. (5) *Низомии Арӯзӣ*

**МАҚОИС** *а.* مقاييس *ҷ.* **миқъёс.**

Дар ҳиммати ту кас нарасад, з-он ки муҳол аст
Паймудани он поя мақоиси ҳимамро. *Анварӣ*

**МАҚОЛ** *а.* مقال гуфтор, сухан, нутқ.

Кунад ҳар оина ғайбат ҳасуди кӯтаҳдаст,
Ки дар муқобала гунгаш бувад забони мақол. *Саъдӣ*

Нагӯям: Лаб бибанду дида бардӯз,
Ва лекин ҳар мақомеро мақоле. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАҚОЛА||МАҚОЛАТ** *а.* مقالت || مقاله **1.** гуфтор, сухан, нутқ.

Мақолатҳои ҳикмат боз карда,
Суханҳои музоҳик соз карда. *Низомӣ*

Дар маърази хитоби подшоҳ ой, дар он ҳолат киро маҷоли мақолат бошад? *Саъдӣ*

Расид то дари Деҳлӣ қавофили сухани ман,
Куҷост Хисрав, то бишнавад мақолати ширин! *Камоли Хуҷандӣ*

**мақолат кардан** гуфтугӯ кардан.

Буқо гуфт: Мааҳозо ҳанӯз хасмро нагирифта чаро мунозаат ва мақолат мекунем? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** як фасл аз китоб; як матлаб, ки дар таҳти унвони муайян навишта мешавад.

Пас ин китоб [«Чаҳор мақола»] муштамил аст бар чаҳор мақолат. *Низомии Арӯзӣ*

**МАҚОЛИД** *а.* مقاليد *ҷ.* **миқлюд.**

Мақолиди балдаи мазкурро ба худдоми олимақом супурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Мақолиди аҳкоми деву парӣ
Дар ангушт кардам чу ангуштарӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Султон Ғиёсиддин ӯро дар канор гирифт ... тоҷи салтанат бар фарқи ӯ ниҳода, мақолиди хазоин ба ӯ супурд. *«Таърихи Фариштa»*

**МАҚОЛОТ** *а.* مقالات *ҷ.* **мақола||мақолат.**

Бар мақолоташон магардон пушт,
Радди эшон макун ба қавли дурушт. (1) *Ҷомӣ*

**МАҚОМ** *а.* مقام **1.** ҷой ва маҳалли сукунат ва иқомати мардум, ҳамчун шаҳр, деҳа ва ғ.; иқоматгоҳ, ҷои истиқомат, бошишгоҳ.

Он деҳро Бухоро хондаанд ва аз қадим боз мақоми подшоҳон аст ва баъд аз он ки Бухоро шаҳр шуд, подшоҳон зимистон бад-ин деҳа бошидаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Хок мақом ва маскани ҷонварон аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

То ганҷи ғамат дар дили вайрона муқим аст,
Пайваста маро кӯи харобот мақом аст. *Ҳофиз*

**мақом кардан** истиқомат кардан, сукунат варзидан.

Абдураҳмон гуфт: Мо на бад-он омадаем, то мақом кунем, ин ҷо чанд рӯзе бибошем ва биёсоем. *«Таърихи Табарӣ»*

Покизатар аз об набошад чизе,
Як ҷо, ки кунад мақом, гандида шавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** ҷой, маҳал; мавқеъ, маврид.

Дар саффи некувон ба мақоми муфохарат
Хоҳанд аз рухи ту назар моҳу офтоб. *Анварӣ*

Май, ки ҳалол омада дар ҳар мақом,
Душмании ақли ту кардаш ҳаром. *Низомӣ*

Араб куниятро дар мақоми таъзим гӯяд. *Авфӣ*

**3.** нишастангоҳ; **бартарин мақом** нишастангоҳи фахрӣ, садр; **4.** дараҷа, мартаба, рутба, поя.

Ҳар кадом мақом ва мартаба ва улувви дараҷаи хеш бидонанд. *Аҳмади Дониш*

**5.** дар тасаввуф — дараҷа ва мартабаи такомул, ки аҳли тасаввуф тай мекарданд.

Ҳар кас, ки вуҷуди худро ба ҳақиқат бишиносад, ӯро мақоми маърифат беш равшан шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**6.** *мус.* номи ҳар як гурӯҳи муайяни оҳангҳои мусиқӣ, ки онҳо шаш мебошанд.

Ғазалсароии Ноҳид сарфае набарад
Дар он мақом, ки Ҳофиз бароварад овоз. *Ҳофиз*

**МАҚОМАТ** *а.* مقامة **1.** маҳалли нишастан; **2.** доираи мардум, ҷамоат; **3.** ривоят, ҳикояе, ки дар ҷамъомади мардум хонда мешавад (дар байни арабҳо маъмул аст).

**МАҚОМОТ I** *а.* مقامات *ҷ.* **мақом.**

Яке аз сулаҳои Лубнон, ки мақомоти ӯ дар диёри Араб мазкур буд ва кароматӣ ӯ машҳур, ба ҷониби Димишқ даромад. (4) *Саъдӣ*

Ҷандон ки задам лофи каромоту мақомот,
Ҳеҷам хабар аз ҳеҷ мақоме нафиристод. (4,5) *Ҳофиз*

**мақомоти маънавӣ** оҳангҳои доир ба сурудҳои тасаввуф, оҳангҳои рӯҳонӣ.

Булбул зи шохи сарв ба гулбонги паҳлавӣ
Мехонд дӯш дарси мақомоти маънавӣ. *Ҳофиз*

**МАҚОМОТ II** *а.* مقامات *ҷ.* **мақомат.**

Ҳар кас, ки ин мақомот бихонад, ба чашми хирад ва ибрат андар ин бояд нигарист. (3) *«Таърихи Байҳақӣ»*

... Пас бояд одат кард ба хондани ... Мақомоти Бадеъ ва Ҳарирӣ ва Ҳамид ... (3) *Низомии Арӯзӣ*

**МАҚОСИД** *а.* مقاصد *ҷ.* **мақсад.**

Қисми дуввум дар мақосид ва он муштамил аст бар даҳ фасл: фасли аввал дар ҳасад ва ҳақиқати хулқ ... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**мақосид ва маориф** мақсад ва орзуҳои нек.

Мақосид ва маориф ба наҷоҳ мақрун гардад. *Авфӣ*

**МАҚОТЕЪ** *а.* مقاطع *ҷ.* **мақтаъ.**

**МАҚРУН** *а.* مقرون қариншуда, наздикшуда; восил, пайваста.

Он ҷӣ гуфтӣ, ба сидқ ва савоб мақрун бувад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аммо ин сухан мустабъид менамояд ва то мушоҳада наяфтад, мақрун ба қабул намегардад. *Восифӣ*

**МАҚРӮ(Ъ)** *а.* مقروء **1.** қироат кардашуда, хондашуда.

... Ва бояд шеъри ӯ бад-он дараҷа бошад, ки дар саҳифаи рӯзгор мастур бошад ва бар алсинаи аҳрор мақрӯъ (ва) бар сафоин бинависанд. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** хондашаванда, хоно.

**МАҚСАД** *а.* مقصد мурод, матлуб, он чи ки қасд ва ирода мекунанд.

Фузулӣ, бе таваккул роҳ душвор аст бар мақсад,
Мадеҳ, гар толибӣ, аз даст домони таваккулро. *Фузулӣ*

Ганҷи махфӣ кунун намоён шуд,
Мақсади коинот урьён шуд. *Бедил*

**МАҚСУД** *а.* مقصود (чизи) қасд кардашуда, (чизи) хоҳиш ва орзу кардашуда, орзу, талаб, мурод.

Мақсуди гуфтугӯи Камол аз бутон туӣ,
Гуфт, он чӣ дошт, бо ту, нагӯяд дигар сухан. *Камоли Хуҷандӣ*

Хаёли чашми ҷоду кардам имшаб,
Гули мақсудро бӯ кардам имшаб. *Махфӣ*

Барои ҷамъ кардани дунъё мулоҳиза кунад, ки мақсуди вай аз ҷамъ кардани дунъё чист. *Аҳмади Дониш*

**МАҚСУМ** *а.* مقسوم **1.** тақсим кардашуда, ба пораҳои муайян ҷудо кардашуда; **мақсум кардан** тақсим кардан, ҷудо-ҷудо кардан.

Чун Алинҷахон ба мартабаи шайхухият расид, писаронаш бузург шуданд, мамоликро бар эшон мақсум кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** қисмат кардашуда, тақдир кардашуда; аз азал муайян кардашуда.

Писар гуфт: ... Ризқ агарчи мақсум аст, ба асбоби ҳусули он таъаллуқ шарт аст, ва бало агарчи мақдур аст, аз абвоби духули он ҳазар кардан воҷиб. *Саъдӣ*

Ба Турон улуме, ки марсум шуд,
Ба номи ман он ҷумла мақсум шуд. *Шоҳин*

**МАҚСУР** *а.* مقصور **1.** кӯтоҳ кардашуда; кам, маҳдуд; ноқис.

Боз як қисм аҳли билод ва мадоинанд, ки эшонро тамаддун ва таовун ва истинботи ҳираф ва саноат бувад ва улуми эшон мақсур бувад. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** *маҷ.* оҷиз, заиф.

Осмон неку бади ҳар ояте, к-имло кунад,
Шаъни ӯ бар иқтизои рои ӯ мақсур бод! *Анварӣ*

**3.** вобаста бар чизе ва ё касе; **мақсур** *бар чизе* **будан** вобаста ба чизе будан.

Аммо илми мантиқ, ки онро Арасту мудавван кардааст, мақсур аст бар кайфияти донистани чизҳо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Мушрикон ... гуфтанд, ки ғалабаи мо мақсур аст бар ионату мувофақати завҷаи ӯ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҚСУРА** *а.* مقصوره **1.** ҳуҷраи ибодат; чиллахона, ҳуҷраи паҳлуи масҷид.

Шунидам, ки масте зи тоби набид
Ба мақсураи обиде дардавид. *Саъдӣ*

Рӯзи одина ба мақсура даро, то хонад
Хутбаи салтанати ҳусн ба номи ту хатиб. *Ҷомӣ*

**2.** хона, утоқ; ҳаҷла.

**МАҚТ** *а.* مقت кина, душманӣ.

Саъй мекунад, ки сазовори мақту ғазаби маъбуди хеш шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАҚТАЛ** *а.* مقتل **1.** ҷои қатл, ҷои куштан; **2.** қатл, куштан; **3.** *маҷ.* ҷои нозук дар бадани инсон ё ҳайвон, ки бо зарба хӯрдан ба ҳалокат мебарад, мас. шақиқа, дамгаҳи дил, раги калони гардан.

Афв кард он шоҳи дарьёдил, вале
Омада буд тири ӯ бар мақтале. *Румӣ*

Қазоро тири ҷигардӯз бар мақтали хук омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҚТАЛА** *а.* مقتلة қатлгоҳ, ҷои куштан.

Дил майли сӯи хонаи дилдор мекашад,
Дар ҳайратам, ба мақтала чун мекашад маро. *Имло*

**МАҚТАЪ** *а.* مقطع **1.** ҷои қатъ кардан, ҷои буридан; **2.** хотима, анҷом, поён, охир; *муқобили* **матлаъ** 2.

Чӣ ҷунбиш аст, ки бе аввал асту бе охир,
Чӣ гардиш аст, ки бе мақтаъ асту бе мабдаъ? *Анварӣ*

**мақтаи девон** охири девон, хотимаи девон.

З-ин дабистон мисраи зулфи мусалсал хондаем,
Хомушӣ мушкил, ки гардад мақтаи девони мо. *Бедил*

**3.** *адш.* охирин байти ғазал ё қасида; *муқобили* **матлаъ** 3.

Ҳадиси моҳи рухат шуд тамом дар матлаъ.
Қашид ҳиссаи зулфат дароз то мақтаъ. *Ҷомӣ*

**4.** *маҷ.* охири умр.

В-ар кунд бувад сари синонам,
Аз теғ ба мақтааш расонам. *Ҷомӣ*

**мақтаи нафас** охири умр.

Ба матлаи хираду мақтаи нафас, ки дар ӯ
Халоси ҷони хавос аст аз ин хароси хароб. *Хоқонӣ*

**МАҚТУЛ** *а.* مقتول қатлшуда, кушташуда; **мақтул шудан** кушта шудан.

Мани шикастаи бадҳол зиндагӣ ёбам
Дар он замон, ки ба теғи ғамат шавам мақтул. *Ҳофиз*

Ва ҷуз Шоҳрух-Мирзо низ касоне, ки аз даст ва забони онҳо таваққӯи корнамоӣ буд, дар аҳди ин амири саффоки беақл мақтул шуданд. *Аҳмади Дониш*

**МАҚТӮЪ** *а.* مقطوع қатъ кардашуда, буридашуда; *маҷ.* маҳруммонда; **мақтӯи рӯзӣ** аз ризқ маҳруммонда, бе ризқмонда.

Бихоҳу мадор аз кас, эй хоҷа, бок,
Ки мақтӯи рӯзӣ шавад шармнок. *Саъдӣ*

**МАҚУЛА** *а.* مقوله **1.** гуфтор, гап, сухан.

Қайсар мақулаи тоҷирро бо он чӣ дар тӯмор сабт буд, мувофиқ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ин қисса биёву мухтасар кун,
Ҳарфе зи мақулаи дигар кун? *Шоҳин*

2. *маҷ.* навъ, хел, ҷинс, қисм.

Шоҳ ҳар чанд аз ин мақула чизҳо гуфт, шоҳзода асло мултафит нашуд ва ҷавоб нагуфт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Ва панҷ нағма дар панҷ гоҳ аз панҷ мақула месароям. *Савдо*

**МАҚУЛОТ** *а.* مقولات *ҷ.* **мақула.**

Гуфтам: Эй махдум, шумо бо ин камина худ ба тариқи шаръ муомала намоед; аввал сухани ман ин аст... ки маро аз ин мақулот хабаре нест. (1) *Восифӣ*

Ҳастии аҷсом ва аъроз ба ҷумлаи мақулоти ин олами маҳсус зоҳир аст. (2) *Ибни Сино*

**мақулоти умр** дараҷаҳо ва марҳилаҳои умр.

Айёме, ки аъдоди мақулоти умр аз пояи нуқсони оҳод даргузашт ва истикмоли фурсатшуморӣ ба соли ашара муқорин гашт, шӯхии нафасҳо мустаидди нолаи дард бардоштан гардид. *Бедил*

**МАҚЪАД** *а.* مقعد 1. маҳалли қууд, нишастангоҳ, ҷои нишаст.

Мақъади сидқе, ки сиддиқон бар ӯ
Ҷумла сарсабзанду шоду тозарӯ... *Румӣ*

2. *маҷ.* дубур.

**МАҚҲУР** *а.* مقهور 1. дучори қаҳру хашмшуда.

Дар он аҳде, ки будам банда мақҳур,
Ҷабинам буд аз хоки дарат дур. *Ҳозиқ*

2. мағлуб, шикастхӯрда.

Ҳамеша ботил мақҳур будааст ва ҳақ мансур. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҲ** مه *ниг.* **моҳ.**

**МАҲАБ(Б)** *а.* مهب тарафи вазида омадани бод, тарафе, ки аз он ҷо бод мевазад.

Сароҳое диданд ҳар яке чун биҳишти аъло ва ҳар якеро боғе ва бӯстоне дар пеши маҳабби шамол ниҳода. *Низомии Арӯзӣ*

Насими саодат аз маҳабби иноят дар вазидан омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲАК(К)||МИҲАК(К)** *а.* محك санги сиёҳе, ки тилло ва нуқраро бо он соида меозмоянд ва иёр мекунанд.

Зарри қалбу зарри неку дар иёр
Бе маҳак ҳаргиз надонӣ з-эътибор. *Румӣ*

Нақди қалби сараи оламро
Ишқ саррофу муҳаббат маҳак аст. *Камоли Хуҷандӣ*

Сифлагонро назанад чархи ҳаводис бар санг,
Маҳаки симу зар аз баҳри мису оҳан нест. *Соиб*

**МАҲАЛ(Л)** *а.* محل 1. ҷой, макон.

Шаҳрро ба навъе иҳотаву қабал намуданд, ки на мӯрро маҷоли гузаштану на мурғро маҳалли паридан монд. *«Фатҳнома»*

2. ҷои мувофиқ, мавқеъ, маврид.

Қаҳру лутф андар маҳалли худ нақӯст,
Ҷои гул гул бошу ҷои хор — хор. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

На мутеъро ҷои ифтихор, на осиро маҳалли эътизор. *Аҳмади Дониш*

3. мақом, мартаба; эътибор, қадру қимат.

Абдуллоҳ гуфт: Туро чӣ маҳал ва қадр бошад, ки ман аз ту зинҳор хоҳам? *«Таърихи Табарӣ»*

... Навохт ва хилъат ёфтанд бар миқдори маҳал ва мартабат ва сӯи Нишопур бозгаштанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

4. замон, вақт.

Дар ин маҳал... уқобе... дар парвоз омада буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун порае аз шаб гузашта маҳалли осоиши мурғу моҳӣ шуд ва ҳар кас ба хонаи худ рафт... *«Таърихи Фаришта»*

**МАҲАЛДОН** محلدان мавқеъшинос, вазъиятфаҳм.

Маҳалдон надимони санҷидагӯш
Нишастанд бар гуфтаҳо нуктаҷӯш. *Ҳотифӣ*

**МАҲАЛЛ** *а.* محل *ниг.* **маҳал(л).**

**МАҲАЛЛА||МАҲАЛЛАТ** *а.* محله||محلت 1. қитъае аз шаҳр иборат аз якчанд кӯча.

Шаҳри Қоҳираро даҳ маҳаллат аст ва эшон маҳаллатро ҳора мегӯянд. *Носири Хисрав*

2. кӯй, кӯча, гузар.

Рӯй овардам ба сӯи маҳаллати вазир. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МАҲАЛЛОТ** *а.* محلات *ҷ.* **маҳалла||маҳаллат.**

Пас Абӯалӣ... гуфт: Маро марде бояд, ки ғуруфот ва маҳаллоти Гургонро ҳамешиносад. (1, 2) *Низомии Арӯзӣ*

Лашкариён маҳаллот ва кӯчаҳоро ғорат карда, қасди масҷид карданд. (1, 2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАҲАРА** *а.* مهره *ҷ.* **моҳир.**

Баъзе аз маҳараи атиббо гуфтаанд, ки ин қадар машғулӣ дар изолаи мараз бо адами издиёди дуввӯмӣ дахл дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲАТ||МАҲАТТ** *а.* محط ҷои фуруд омадан, истгоҳ.

Нашъаи инсонӣ... маҳбусу мақсур дар як мақом набошад, балки ҳар мақомро, ки хоҳад, маҳатти раҳлу манзили қасд тавонад дошт. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МАҲБАРА** *а.* محبره *ниг.* **меҳбара.**

**МАҲБАС** *а.* محبس 1. ҳабс, қайду банд; 2. ҳабсхона, зиндон.

Маншаи маҳбас ва маҳлас ба ман низ маълум нашуд. *Аҳмади Дониш*

**МАҲБИТ||МАҲБАТ** *а.* مهبط маҳалли хубут, ҷои фуруд омадан; ҷойгоҳ, қароргоҳ.

Замираш нуқтаи паргори маънӣ,
Дарунаш маҳбити анвори маънӣ. *Убайди Зоконӣ*

Чунин ки маҳбити хайру камол шуд дили ман,
Чӣ мӯнқасат расад аз таъни аҳли шӯру шарам. *Ҷомӣ*

**МАҲБУБ** *а.* محبوب муҳаббат басташуда, касе ки аз тарафи дигаре дӯст дошта шудааст, дӯст доштошуда.

Бад-ин хубӣ, ки офтоб аст, нашунидаем, ки касе [ӯро] дӯст гирифтааст ва ишқ оварда. Гуфт: Барои он ки ҳар рӯз метавонаш дид, магар дар зимистон, ки маҳҷуб аст ва маҳбуб. *Саъдӣ*

Бӯи маҳбуб, ки бар хоки аҳиббо гузарад,
Чӣ аҷаб бошад, агар зинда кунад азми рамим.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҲБУБУЛҚУЛУБ** *а.* محبوب‌القلوب дӯстдоштаи дилҳо, азизи дилҳо.

Эй туро қад хубу абрӯ хубу, зулфу чеҳра хуб,
Бар забони аҳли дил номи ту маҳбубулқулуб. *Ҷомӣ*

**МАҲБУЛ** *а.* محبول бо ресмон басташуда; ба дом афтода, гирифтор.

[Ғозон] гуфт: Чандон ки мехоҳам ин мард ҳилат ва тахлит ва фитнаангезӣ тарк кунад, чора нест, чи табиати ӯ бар ин шева маҳбул аст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАҲБУС** *а.* محبوس ҳабс кардашуда, дар банду қайд афтода.

Ба маҳбусе, ки умраш рафт дар банд,
Ба ғамноке, ки бо ғам гашт хурсанд...
*Хисрави Деҳлавӣ*

**маҳбус кардан** ҳабс кардан.

Султон бар ӯ хашм гирифт ва дар чоҳе маҳбус кард. *Саъдӣ*

**МАҲВ** *а.* محو **1.** ситурдан, нест кардан; **2.** зоил, несту нобудшуда, аз байн рафта; **маҳв шудан** (*ё* **гаштан**) аз байн рафтан, несту нобуд шудан.

Маосири он ба шуҳур ва аъвом аз арсаи айём маҳв нашавад. *Авфӣ*

Хат маҳв гашт аз сафаҳоти китобҳо,
Азбаски ашки аҳли талаб карда буд тар. *Савдо*

**3.** *маҷ.* шефта, волаву шайдо.

Бар дари хонақаҳу савмаа, Имло, шабу рӯз
Нест як зиндадиле, маҳви тамошои ту нест. *Имло*

Эй ки маҳви чашми хубон гаштаӣ, эмин мабош,
К-ин балоҳои сияҳ дорад аҷаб дунболаҳо. *Соиб*

**МАҲВАШ** *а.* مهوش *ниг.* **моҳваш.**

**МАҲД** *а.* مهد **1.** гаҳвора.

Сикандар, ки парвардаи маҳдам ӯст,
Бар авранги шоҳӣ валиаҳдам ӯст. *Ҷомӣ*

Набудаш такьягаҳ ҷуз маҳди модар,
*Мурассаъ маҳди ӯ аз лаълу гавҳар.*
*Бадрии Кашмирӣ*

**2.** каҷова, ҳавдаҷ.

Ниҳод аз бари пил пирӯза маҳд,
Ҳамеронд аз ин гуна то рӯди Шаҳд. *Фирдавсӣ*

Рӯзи сейӯм ҳоҷиб барнишаст ва наздиктари қалъа рафт ва пил бо маҳд он ҷо бурданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**3.** *маҷ.* оромгоҳ; иқоматгоҳ; **4.** *маҷ.* тахт, маснад.

Чу Ширин дар Мадоин маҳд бинҳод,
Ба ширинӣ лабе чун шаҳд бикшод... *Низомӣ*

**5.** *маҷ.* тахту рахти хоб.

Пай роҳат зи маркаб шуд пиёда,
Дароз афтод бе маҳду висода. *Ҷомӣ*

**6.** *маҷ.* тобут.

Ва маҳди Исо он ҷо ниҳодааст ва он маҳд сангин асту бузург, чунон ки мардум дар он ҷо намоз кунанд. *Носири Хисрав*

◇ **маҳди сабо** ҷои гардишу ҳаракати бод; дашту биёбон.

Солу маҳ андар сафарӣ, хизрвор,
Хобгаҳу ҷои ту маҳди сабост. *Фаррухӣ*

**маҳди ульё** олидараҷа (лақаби модари шоҳ).

Султон фармуд шаҳрро оин бастанд ва маҳди ульё ба ҳашамат ва асбоби азамати лотуадду лотуҳсо ба шаҳр даромад. *«Равзат-ус-сафо»*

**маҳди шашрӯза** дуньё, ки аз рӯи ақидаи динӣ дар шаш рӯз офарида шудааст.

Маҳди шашрӯза чу як тифли зарандуда намуд,
Шаб зи пистони саҳар шири мусаффо овард.
*Бадри Чоҷӣ*

**маҳди шоҳон** оила ва хонадони подшоҳон.

Макун пардадарӣ дар маҳди шоҳон,
Туро он беҳ, ки гардӣ дар Сифоҳон. *Низомӣ*

**МАҲДУД** *а.* محدود чизе, ки ҳад ва ниҳояти муайян дорад, мунҳасир.

...Ва ибтидо ва интиҳои онро ташхис кунад, ки ақл маҳдуд ба қолиби унсурӣ... аст.
*Аҳмади Дониш*

**МАҲЗ** *а.* محض **1.** холис; софи беғилу ғиш.

Баъзе аз нуфус буд, ки аз илми ашьё ба номи маҳз қаноат накунанд. *Аҳмади Дониш*

Нури маҳз аст узори ту, ҷабин низ чунин,
Сирри ғайб аст даҳони ту, миён низ чунон.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** сирф, фақат.

Он сиоят маҳз дурӯғ ва бӯҳтон аст. *Авфӣ*

Он чӣ килкам менигорад, маҳз ҳарфи савт нест,
Ҳуш мебояд, ки дарьёбад забони бедилӣ. *Бедил*

**МАҲЗАР** *а.* محضر **1.** ҷои ҳозиршавӣ, ҷои ҳузур, ҳузургоҳ; маҷлис.

Гар ин қасидаро кас гӯяд ҷавоб, шоҳо,
Гардам ғулом ӯро дар маҳзари афозил. *Восифӣ*

Аъзам Ҳумоюн содот ва уламо ва акобир ва шурафои шаҳрро талабида маҳзар сохт.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** ҳукм ва фатвои қозӣ; шаҳодатнома; ҳуҷҷат, санад.

Яке маҳзар *акнун бибояд набишт,*
Ки ҷуз тухми некӣ сипаҳбад нakишт. *Фирдавсӣ*

Аббосия бар *насаби Маҳдӣ таън карда,* маҳзаре навиштанд, ки амр фармоянд, то хутабо онро бар манобир бихонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ашъори ман далели камолам кифоят аст,
Дар даъвие, ки мекунам, ин аст маҳзарам. *Шоҳин*

**маҳзари хун** ҳукм ва фатвои хун, фармони қозӣ, ки дар он хуни касе аз рӯи қисос ва ё ҷазо мубоҳ гардонида шудааст.

Оби ангуру нори оташгун,
Ҳам бар ангур баста маҳзари хун. *Низомӣ*

**маҳзар бастан** аҳду паймон бастан.

Чӣ бок аз он ки кушояд раҳи ҷафо душман,
Чу баст бо ту фалак маҳзаре зи шарти вафо.
*Муиззӣ*

**МАҲЗУЗ** *а.* محظوظ ҳазбурда, баҳраманд, лаззатманд; хурсанд.

Ҷонаш аз ҳар ҳикмате маҳзуз буд,
Нуктаҳои ҳикматаш маҳфуз буд. *Ҷомӣ*

Шуморо бо амволи вофир маҳзуз ва баҳравар гардонидам. *«Равзат-ус-сафо»*

Бибиён ҳама маҳзуз шуданд ва чанд фулусе назру ниёзаш доданд. *Савдо*

**МАҲЗУЗӢ** محظوظی ҳазбарӣ, баҳраманди; хурсандӣ.

Маҳрумӣ аз ӯ гарам ҷигар сӯхт,
Маҳзузии дигарон батар сӯхт. *Ҷомӣ*

**МАҲЗУН** *а.* محزون ҳузннок, ҳазин, ғамгин.

Шукуфа боз бихандиду лутфи хандаи ӯ
Нишот бо дили маҳзуни ошиқон овард.
*Убайди Зоконӣ*

Мунисам нест ба ҷуз гӯшаи ғам бе ту аз он,
Ҳар кӣ омад зи паи дидани ман маҳзун рафт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МАҲЗУР** *а.* محذور **1.** чизе, ки аз он ҳазар мекунанд ва метарсанд; **2.** мамнӯъ, манъ кардашуда.

[Куббара гуфт:]... Медонам, ки хуни маро малик ҳалол дорад ва он чӣ дар шаръи мурувват маҳзур аст, мубоҳ пиндорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

...Ва тағьири вазъ кардан, масалан, аз ҷулус ба қиём ё акс ва амсоли он нофеъ бошад ва оби сард ошомидан, ба шарти он ки маҳзуре мутаваққеъ набошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАҲИБ** *а.* مهیب *ниг.* **муҳиб** I.

**МАҲИБАТУССУВАР** *а.* مهیبةالصور суратан даҳшатнок, *бо шакли ҳавлнок, саҳмангез.*

Дар он мавзеъ ҳайвоноти ғарибатулашкол ва маҳибатуссувар мебошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲИЛ** *а.* مهیل ҷои ҳавлангез, ҷои хавфнок.

Чу берун шуд аз корвон як-ду мил,
Ба пеш омадаш санглохе маҳил. *Саъдӣ*

**МАҲИН** *а.* مهین хору беқадр, ҳақиру залил.

Саҷда мекард ӯ, ки эй кулли замин,
Шармсор аст аз ту ин хурди маҳин. *Румӣ*

**МАҲКАМА** *а.* محکمه дорулқазо, ҷои ҳукмбарории қозӣ, ҳоким, волӣ.

Якеро ба хиёнате мавсум карданд, қиссаи ӯро дар маҳкамаи волии вилоят ба арз расониданд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

...ва бидонад, ки вақти ишроқ ва ибодат гузашта, он гоҳ аз ибодатхона ба маҳкама барояд.
*Аҳмади Дониш*

**МАҲКУМ** *а.* محکوم **1.** бо ҳукм айбдор кардашуда; **2.** мутеъ, фармонбардор, тобеъ.

Маҳкуми ҳукми ваям ва бе ишорати ӯ тасарруф накунам. *Авфӣ*

Хон овоз дод, ки маро матлуб ин буд, ки ту маҳкуми ман бошӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Аз азал то абад чи нав, чи куҳан
Буд маҳкуми иқтидори сухан. *Бедил*

**МАҲЛ** *а.* مهل оҳистагии кор; мӯҳлат, муддат, фурсат.

Дар сабурӣ бад-он наволаи нӯш
Маҳл мехост, ман накардам гӯш. *Низомӣ*

Соқӣ, биёр бода ки зикри кудурат аст,
То ҳаст маҳл, бодаи софӣ зи каф маҳил! *Ҷомӣ*

**МАҲЛАК** *а.* مهلک ҳалокатгоҳ, ҷои ба ҳалокат расидан, ҷои хатарнок.

Магзор инчунинам дар маҳлаки навозил. *Савдо*

**МАҲЛАКА** *а.* مهلکه ҳалокатгоҳ, ҷои хавфнок, хатарнок; ҳалокат, хатар.

Аз он маҳлака шомии нописанд
Ба сад ҳила худро ба шаҳр уфганд. *Ҳотифӣ*

[Кабӯтар аҳд кард]..., ки агар аз он маҳлака ба саломат берун ояд, ... андешаи сафар бар хотир нагузаронад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Иноии интиқом аз савби гуноҳи ӯ маътуф сохта, аз маҳлакаи ҳабс озод кардам.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАҲЛИҚО** مهلقا маҳчеҳра, моҳрӯй.

**МАҲЛУЛ** *а.* محلول (чизи) дар ягон моеъ ҳал кардашуда; *ҳалшуда, обшуда.*

Ошкоро шуда з-он зилзилаи рӯҳнигор
Сими маҳлул, ки дар буссади мо музмар буд.
*Бадри Ҷочӣ*

Музахрафоти номақбулро... ба зару сими маҳлул бар он авроқ... сабт намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Бисоти заминро ба тиллои маҳлул андуда...
*Бедил*

**МАҲЛУҚ** *а.* محلوق **1.** тарошидашуда (мӯи сар).

Аҳмади Аёз бо мутобеони худ сарҳои маҳлуқ бараҳна карда ва дасторҳо дар гардан афтода, ба мулозамат расиданд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** *маҷ.* қатъ кардашуда, бурида.

Султон Буббун... ҷангалҳоро мақтӯъ ва маҳлуқ сохта, ба кишту зироат амр фармуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАҲМАДАТ** *а.* محمدت он чӣ сазовори ситоиш аст; ситоиш, таъриф.

Зол забон ба маҳмадату санои шоҳ кушод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Султон бигирист ва ӯро маҳмадати бисьёр гуфт.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**маҳмадат кардан** ситоиш кардан, таъриф кардан.

...Ва надидам ҳеҷ хирадманд, ки он давлатро бар ин ҳазм ва эҳтиёт маҳмадат кард.
*Низомии Арӯзӣ*

**МАҲМАНЗАР** مهمنظر моҳсурат, моҳталъат, моҳчеҳра, хушрӯй.

Қасон шод аз маҳи иду Камол аз ёри маҳманзар,
Ҳама муштоқи рӯи моҳу ӯ муштоқи маҳрӯён.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАҲМИЛ** *а.* محمل каҷова, ки ба шутур ё асп баста ба дарунаш нишаста сафар мекунанд, ҳавдаҷ.

Маҳмиле тартиб кун, ки дар як ҷониб ту нишинӣ ва дар ҷониби дигар ӯ. *Авфӣ*

Фарьёди дил аз азми сафар кардани ёр аст,
Бе ҷунбиши маҳмил набувад нола ҷарасро.
*Мушфиқӣ*

**маҳмил кушодан** дар асиои роҳ таваққуф кардан.

Ба ҳар манзил, ки маҳмил мекушуданд,
Биёбонро чу шаҳре менамуданд. *Ҳозиқ*

**МАҲМИЛКАШ** محمل کش қаҷовакаш, шутури кашандаи маҳмил.

Намонд аз сипаҳ суфти маҳмилкаше,
Ки бар вай зи дебо набуд мафраше. *Низомӣ*

Ту хуфта ғофилу маҳмилкаши матои ғурур,
Ба гӯш мерасад аз чор сӯй бонги ҷарас. *Шоҳин*

**МАҲМО** *а.* مهما : **маҳмо амкан** ба қадри имкон, то мумкин ҳаст.

Мо бандагон, маҳмо амкан, дар муованати... ту тақсир ҷоиз нахоҳем дошт. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАҲМУД** *а.* محمود **1.** ҳамд кардашуда, ситудашуда, таъриф кардашуда, писандида.

Ҷумлаи афъол, ки ба иродати ӯ аз ӯ содир шавад, ҷамилу маҳмуд бошад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

На тадбири маҳмуди рои накӯст,
Ки душман надонад шаҳаншаҳ зи дӯст. *Саъдӣ*

**маҳмуд будани оқибати кори** *касе* хайру хуш будани анҷоми кори касе, ба некӯӣ анҷом ёфтани хотимаи кори касе.

Чун фалакат толеи масъуд бод,
Оқибати кори ту маҳмуд бод! *Низомӣ*

**2.** номи шахсӣ.

**МАҲМУДА** *а.* محموده **1.** *муаннаси* **маҳмуд** 1.

Афъоли маҳмуда ва мазмума ба иродат аз ӯ содир тавонад шуд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**2.** доруи махсусест барои муолиҷаи баъзе касалиҳои меъда; *муқ.* **сақмуниё.**

Нон чу итлоқ оварад, эй меҳрбон,
Нон чаро мехониаш, маҳмуда хон. *Румӣ*

**МАҲМУЛ** *а.* محمول **1.** ҳамл кардашуда, бор кардашуда.

Маҳмули пешоҳангро аз ман бигӯ, эй сорбон,
Ту хоб мекун бар шутур, то бонг бардорад ҷарас. *Саъдӣ*

**2.** нисбат додашуда, ҳисоб кардашуда.

Гуфтанд, ки бе таъдиби ин муфсидон ба ҳеҷ ваҷҳ маслаҳати мурочаат нест, чи ин сурат бар заъф ва аҷзи султон маҳмул шавад. «*Равзат-ус-сафо*»

**3.** хабар; дар истилоҳи мантиқ мубтадоро мегӯянд; *муқобили* **мавзӯъ** 3.

Ва он пора аз вай, ки ҳукм бад-ӯ бувад, ки ҳаст ё нест, ... маҳмул хонанд. *Ибни Сино*

**МАҲМУМ** I *а.* مهموم ғамгин, андӯҳгин, дилтанг.

Ҳишом мағмум ва маҳмум шуда, инони азимат ба ҷониби сипоҳ мунъатиф гардонид. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАҲМУМ** II *а.* محموم гирифтори касалии таб, табгирифта.

Надонад тандуруст аҳволи маҳмум. *Саъдӣ*

... Рӯзе ба шикор рафт ва чанд ҷигари оху кабоб карда тановул фармуда, дар ҳалқи ӯ хушунате пайдо гашта, маҳмум шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МАҲОБАТ** *а.* مهابت **1.** ҳайбатнокӣ, тамкину виқор, бузургӣ.

Чанд бор ба наздики халифа рафтам ва бо халифа сухан гуфтам, маро маҳобати халифа аз он сухан бознадошт. «*Таърихи Наршахӣ*»

Гӯянд: Пеши Мавлоно Қутбиддини Розӣ «Шарҳи Матолеъ» мутолаа кардӣ ва бо вуҷуди фазилат маҳобате азим доштӣ. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**2.** тарс, ваҳмангезӣ, даҳшатнокӣ.

Шаби фироқи ту тир аст, ман аз ӯ ба ҳарос,
Шабе, ки моҳ надорад маҳобате дорад. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАҲОД** *а.* مهاد *ниг.* **миҳод.**

**МАҲОЗИР** *а.* محاضر *ҷ.* **маҳзар** 1.

... Дар маҷолис ва маҳозир пиронро некӯ дорад. *Аҳмади Дониш*

**МАҲОЛ(Л)** *а.* محال *ҷ.* **маҳал(л).**

... Ақрабо ва табақоти ҳашам ва афвоҷи хадами худро дар маҳолли муносиб ҷой дод. (1) «*Равзат-ус-сафо*»

Гуҷарот ва хони ҷаҳон аз Лоҳур ҷиҳати таҳният ҷарида омада, ба маҳолли худ муовадат намуданд. (1) «*Таърихи Фаришта*»

**МАҲОЛИК** *а.* مهالک *ҷ.* **маҳлака.**

... Лекин дар ин тариқа ахтори бисьёр ва маҳолики бешумор аст. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

Агар «ханнос» набвад дар мамолик,
Фитад кори «шарифон» дар маҳолик. *Аҳмади Дониш*

**МАҲОЛЛ** *а.* محال *ниг.* **маҳол(л).**

**МАҲОМ(М)** *а.* مهام *ҷ.* **муҳим(м).**

Ӯ дар сабили истибдод ва истиқлол дар маҳомми мамлакат мадхал мекард. (1) «*Равзат-ус-сафо*»

**МАҲОМИД** *а.* محامد *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **маҳмадат; 2.** хислатҳои неки боиси ифтихор.

Зикри маҳомид ва фазоили шумо дар афвоҳи хавос ва авом афтода. *Восифӣ*

**МАҲОММ** *а.* مهام *ниг.* **маҳом(м).**

**МАҲОНАТ** *а.* مهانت таҳқир, дар хорӣ ва расвоӣ доштан.

Зиллату узлату маҳонати чарх
Мекашиданд аз хиёнати чарх. *Саноӣ*

**МАҲОР** مهار *ниг.* **миҳор.**

**МАҲОРАТ** *а.* مهارت моҳирӣ, устогӣ, ҳунармандӣ.

Маҳорати ту дар тир андохтан маълум шуд. *Авфӣ*

Аз ҳакиме, ки дар хондани хутути ғариба маҳорате тамом дошт, хабар ёфтанд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МАҲОРИМ** *а.* محارم *ҷ.* **маҳрам.**

... Ва чунон ки худованд эмин аст, амонати мардум нигоҳ дорад, дур аз ҳар як ба дигаре нагӯяд ва ба маҳорими мардум ба хиёнат нанигарад. (1, 2) *Аҳмади Дониш*

**МАҲОСИЛ** *а.* محاصیل *ҷ.* **маҳсул.**

Пас зарур афтод, ки манофеъ ва мазорри ҳар ду касбро ба шумор орем, фавоид ва маҳосили ҳар ду муктасаброн бисанҷем. (2) *Аҳмади Дониш*

**МАҲОСИН** *а.* محاسن *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ҳусн; 2.** чизҳо, корҳо ва хислатҳои нек ва писандида.

... Хоҳад, ки он ҳашмат ва сатват биронад, ки андар он рехтани хунҳо ва истисоли хонадонҳо бошад, эшон онро дарьёбанд ва (аз) маҳосин ва мақобеҳи он ӯро бознамоянд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

3. риш ва мӯйлаб.

Ҳар тори маҳосинам чу мижгон
Гардида зи ашк тори марҷон. *Шоҳин*

Султон даст ба маҳосин фуруд овард, тамом сафед шуда буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

4. *адш.* санъатҳои шеърӣ.

Ва андар ин байт аз маҳосин ҳафт санъат аст: аввал — мутобиқ, дуввум — мутазод, саввум — мураддаф, чаҳорум — баёни мусовот, панҷум — узубат, шашум — фасоҳат... *Низомии Арӯзӣ*

**МАҲОФИЛ** *а.* محافل *ҷ.* **маҳфил.**

Эй Афзалӣ, машшотаи бикри сухан туӣ,
Ин шеър дар маҳофили аҳрор кун адо. (1) *Хоқонӣ*

Ҷавоне хирадманд аз фунуни фазоил ҳаззе вофир дошт ва табъе нофир, чунон ки дар маҳофили донишмандон нишастӣ, забони сухан бибастӣ. (1) *Саъдӣ*

**МАҲОҚ** *а.* محاق *ниг.* **муҳоқ.**

**МАҲПАЙКАР** مهپیکر *ниг.* **моҳпайкар.**

**МАҲПАРАСТ** مهپرست *ниг.* **моҳпараст.**

**МАҲПОРА** مهپاره *ниг.* **моҳпора.**

**МАҲР** *а.* مهر мувофиқи қонуни шариати ислом пули нақда ва *молу* *матоъ*, ки дар вақти никоҳ барои арӯс ба зиммаи домод муқаррар карда мешавад; кобин.

Яъқуб ҳафт сол шубонӣ карда буд ба ҷиҳати маҳри ин духтар. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Писарро нишонанд пирони деҳ,
Ки меҳрат бар ӯ нест, маҳраш бидеҳ! *Саъдӣ*

**МАҲРАБ** *а.* مهرب гурезгоҳ, ҷои фирор.

Андар он дам Ҷуҳӣ омад, дар бизад,
Ҷуст қозӣ маҳрабе, то дарҳазад. *Румӣ*

Чун халифа бар он ҳол вуқуф ёфт, ба куллӣ аз мулки Бағдод маъюс гашт ва ҳеҷ мафарре ва маҳрабе надид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАҲРАМ** *а.* محرم **1.** хеши наздике, ки бо вай никоҳ ҷоиз шумурда намешавад, ҳамчун хоҳарзода, додарзода, яке аз наздикон, хешу ақрабо.

Барафшон даст бар номусу он гоҳ
Миёни маҳраму бегона меракс. *Хоқонӣ*

2. зан, завҷа; **3.** дӯсти наздики самимӣ, мӯнис, ҳамдам.

Киро дар шаҳр баргӯям ғами дил,
Кӣ омад дар ду олам маҳрами дил? *Анварӣ*

**маҳрами роз** (*ё* **асрор**) ҳамроз, дӯсти самимӣ.

Маҳрами рози дили шайдои худ
Кас намебинам зи хосу омро. *Ҳофиз*

Ӯро бо худ наздик дошт, то маҳрами асрор шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

4. наздик, самимӣ.

Тамошои риёзи ирам бо ёрони ҳамдам ва дӯстони маҳрам хуш ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

То баста шуд ба гулшани васли ту роҳи мо,
Маҳрам нашуд ба базми нигоҳат нигоҳи мо. *Махфӣ*

Дило, сар сахт кун, кам кун малулӣ,
Малул асрорро маҳрам нагардад. *Шамси Табрезӣ*

**маҳрам кардан** ҳамроз кардан, ҳамсир гардонидан.

Тифлро дар сухан макун маҳрам,
Қ-аз забонаш аз он забун ояд. *«Хористон»*

**МАҲРАМИЯТ** *а.* محرمیت маҳрамӣ, наздикӣ; ҳамсир ва ҳамроз будан.

Фақр маҳрамияти асрори яқин дошт, дар ҳеҷ ҳолате домани истиқомат аз даст нагузошт. *Бедил*

**МАҲРАМОНА** محرمانه наздикона, самимона; бо меҳру муҳаббат, бо самимият.

Чу бӯсиданд пояш маҳрамона
Сарону сарварон бар остона... *Нозим*

**МАҲРАМӢ** محرمی **1.** *ниг.* **маҳрамият; 2.** *ниг.* **маҳрам 3.**

Бори нишоти офият з-он наниҳам, ки оқибат
Муҷрими нуктае кунад маҳрамиёни розро. *Махфӣ*

**МАҲРОҶ||МЕҲРОҶ** *ҳ.* مهراج яке аз подшоҳони Ҳиндустон, ки баъдҳо лақаби умумии феодалҳои калони он ҷо шуда аст; баъзан ба подшоҳони Зангбор низ нисбат дода мешавад.

Миён аз паи хидматаш баста танг
Чи Ҷеполи Ҳинду чи маҳроҷи Занг. *Хоҷу*

**МАҲРУМ** *а.* محروم бебаҳра, бенасиб, аз чизе монда.

Чун касе аз саодати дидори рафиқон маҳрум шуд, пайдост, ки дарди ӯ бад-он тафарруҷ чӣ миқдор дармон пазирад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МАҲРУР** *а.* محرور (чизи) гармшуда, ҳароратнок; бо табъи гарм, бо мизоҷи гарм.

Зи шавқи лаъли лабат хост дар дили гармам
Табе, ки аз тани маҳрур з-ангабин хезад. *Ҷомӣ*

**МАҲРУРОТ** *а.* محرورات *ҷ.* **маҳрур.**

**МАҲРУРӢ** I محروری ҳароратнокӣ; гарммизоҷӣ.

**МАҲРУРӢ** II محروری ҳароратнок; гармимизоҷ.

Зиҳӣ хаёли ниҳеби ту шарза шеронро
Намуда чун таби маҳруриён ба хоб оташ. *Ломеъ*

**МАҲРУС** *а.* محروس ҳаросат кардашуда, нигаҳдорӣ кардашуда, маҳфуз, масун.

Писари пири харобот, ки майхонаи ӯ
Ҳаст маҳрус зи санги ситами хумшиканон. *Ҷомӣ*

Мамолики шумо аз садмаи сипоҳи подшоҳӣ ва осеби асокири қаҳҳори ман маҳфуз ва маҳрус гардад. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҲРУСА** *а.* محروسه *муаннаси* **маҳрус; мамлакати маҳруса** ҳудуди ҳифзшавандаи мамлакат, мамлакат, қаламрави подшоҳ.

Рухсат талабид, то Тоҳирро аз мамлакати маҳруса берун кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲРУХ** مهرخ *ниг.* **моҳрух.**

**МАҲСИМО** مهسیما *ниг.* **моҳсимо.**

**МАҲСУБ** *а.* محسوب **1.** ҳисоб кардашуда, шумурдашуда; ба шумор овардашуда; **маҳсуб доштан** ҳисоб кардан, ба ҳисоб гирифтан.

Ин маънӣ ба самъи ашраф пайваст ва фармуданд, ки мо ҷиҳати пилон алафа ва улуфа маҳсуб медорем, ҷӣ гуна эшон аз боғоти мардум ситонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. *маҷ.* ҳамқатор, шарик.

... Пас аз замоне чанд маҳсуби ишрати абадӣ буд ва мансуби саодати сармадӣ. *Бедил*

**МАҲСУД I** *а.* محسود касе, ки дучори ҳасади дигарон шудааст, касе ки аз вай ҳасад мебаранд.

Ҳасад кунанд ҳасудон туро ба аслу ба нафс,
Бад-ин ду чиз бувад марди мӯҳташам маҳсуд. *Муиззӣ*

Қор ба ҷое расид, ки маҳсуди амосил ва ақрон гаштам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲСУД II** *а.* محصود даравидашуда.

Агар чизе... ба хона овардӣ, рӯзи дигар заръи ҳаёти ӯ ба доси мамот маҳсуд гаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲСУЛ** *а.* محصول **1.** ҳосилшуда; **2.** ҳосили зироат, ҳосили кор ва ғ.; натиҷаи истеҳсол.

Мутриб куҷост, то ҳама маҳсули зӯҳду илм
Дар кори чангу барбату овози най кунам. *Ҳофиз*

**МАҲСУЛОТ** *а.* محصولات *ҷ.* **маҳсул.**

**МАҲСУН** *а.* محصون маҳфуз, нигоҳдошташуда.

Нилро бар қибтиён ҳақ хун кунад,
Сибтиёнро аз бало маҳсун кунад. *Румӣ*

**МАҲСУР** *а.* محصور ҳамчун ҳисор иҳота кардашуда, дар инҳисор ва ҳудуд гирифташуда; маҳдуд кардашуда.

Яке дар гӯшаи гулзор маҳсур,
Зи дигар чун замин аз осмон дур. *Нозим*

**МАҲСУС** *а.* محسوس (чизи) ҳис кардашуда (ба воситаи узвҳои ҳис), ҳисшаванда, ҳис карданӣ.

Чун маръӣ ва маҳсус шуд, онро ҷисм гуфтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз буруҷи савобити маҳсус
Даҳр зад ғӯта дар пари товус. *Бедил*

**МАҲСУСА** *а.* محسوسة *муаннаси* **маҳсус.**

Таҳаффуз он аст, ки сувари маъқула ё маҳсуса некӯ забт намояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ҳама ашьёи маҳсусаро барои асоси маоши ӯ ниҳоданд. *Аҳмади Дониш*

**МАҲСУСОТ** *а.* محسوسات *ҷ.* **маҳсус.**

Ва падид омад, ки ҷавҳар яке моддат аст ва яке сурат аст, ва яке мураккаб аз ҳар ду пайдо шавад, ки яке чизи ҷудо ва маҳсусот бувад. *Ибни Сино*

**МАҲТАЛЪАТ** مهطلعت *ниг.* **моҳталъат.**

**МАҲТОБ** مهتاب *ниг.* **моҳтоб.**

**МАҲТОБӢ** مهتابی иморати хурди козамонанд ё суфа, ки барои сайру тамошои моҳтоб бар лаби ҳавз сохта мешавад.

Хуш он ошиқ, ки дар маҳтобие хоб
Кунад моҳеш масти ҳусни шабтоб. *Нозим*

**МАҲТУМ** *а.* محتوم ҳукм кардашуда, муайян кардашуда, ҳатмӣ ва воҷиб; **аҷали маҳтум** аҷали ногузир.

Мултамаси мо аз подшоҳ он аст, ки аҷали маҳтумро аз мо мундафеъ созад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲФИЛ** *а.* محفل **1.** ҷамъомад, ҷамъомади дӯстон, маҷлис, анҷуман; маҷлиси базм.

Ҷамъе аз пирон дар маҳфиле нишаста буданд. *Авфӣ*

Шаби торику ҳавли раъду бороне бад-ин тундӣ,
Куҷо парвои мо доранд сармастони маҳфилҳо. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** умум, ҷамъият, халқ.

Чун ба таҳқиқи ину он пардохт,
Ранги маҳфил зи ранги худ бишнохт. *Бедил*

◇ **маҳфил ангехтан** маҷлиси базм оростан; ҷамъомади дӯстон барпо кардан.

Ҳарифон ҳар куҷо бо ёди ту гар маҳфил ангезанд,
Мани парвонаро сӯзанд, шамъи анҷуман созанд. *Ибни Ямин*

**маҳфил сохтан** *аз чизе* дар бораи ягон чиз сӯҳбат, гуфтугӯ барпо кардан.

Ҳама корам зи худкомӣ ба бадномӣ кашид охир,
Ниҳон кай монад он розе, к-аз ӯ созанд маҳфилҳо. *Ҳофиз*

**МАҲФУЗ** *а.* محفوظ **1.** ҳифз кардашуда; дар ёд доштташуда.

Ҷонаш аз ҳар ҳикмате маҳзуз буд,
Нуктаҳои ҳикматаш маҳфуз буд. *Ҷомӣ*

**маҳфуз доштан** нигоҳ доштан, нигаҳдорӣ кардан; риоят кардан.

Ва ба сифати адолат вақте ороста гардад, ки даҳ шартро маҳфуз дорад. *Аҳмади Дониш*

**2.** нигоҳ дошташуда, ҳифз дошташуда.

**МАҲФУЗОТ** *а.* محفوظات чизҳои маҳфуздошта; чизҳои дар ёд дошташуда.

Тазаккур малакаи истеҳзори маҳфузот аст дар ҳар вақт, ки хоҳад бе кулфате. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАҲФУР** *а.* محفور ҳафр кардашуда, кандашуда (дар замин, санг ва ғ.).

**МАҲФУРА** *а.* محفوره *муаннаси* **маҳфур.**

Дар он ғор ҳиёзи маҳфура аст дар санг. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲФУФ** *а.* محفوف иҳота кардашуда, дар бар гирифташуда.

Роёти нусратаёни хоқонӣ маҳфуф ба инояти субҳонӣ аз боғи шаҳр ба азми Мовароуннаҳр наҳзат фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҲШАР** *а.* محشر **1.** ҷамъомадгоҳи умумии халқ.

Фуруд омаданд он ду маҳшар-гурӯҳ
Ба наздики ҳам чун ду Албурз-кӯҳ. *Ҳотифӣ*

**2.** *маҷ. д.* майдони қиёмат; қиёмат.

Масти май бедор гардад нимшаб,
Масти соқӣ рӯзи маҳшар, бомдод. *Саъдӣ*

Гар ба фардо афгани дидори маймун бо Қамол,
То ба рӯзи ҳашр бошад ҳар дам ӯро маҳшаре. *Камоли Хуҷандӣ*

**МАҲШУР** *а.* محشور **1.** фароҳамомада; ҷамъшуда.

...Дар зумраи муҳиббон ва мухлисони эшон маҳшур гардам. *Ҷомӣ*

**2.** *д.* дар рӯзи қиёмат барангехташуда, эҳьё кардашуда ва ҷамъ овардашуда.

Шавад маҳшур дар силки бахилони сафи маҳшар,
Агар шӯҳрат зи эҳсон матлаб афтодаст Ҳотамро. *Соиб*

**МАҲҶУБ** *а.* محجوب паси парда буда; пӯшида, нопадид, пинҳон.

Ба сурат аз назари мо агарчи маҳҷуб аст,
Ҳамеша дар назари хотири мураффаҳи мост. *Ҳофиз*

Агар хуршед ғоиб гардад, ба рӯшноии моҳ талаби ҳидоят кунед, агар моҳ маҳҷуб шавад, ба Зӯҳра талаби роҳи рост намоед. *«Равзат-ус-сафо»*

Шарме, ки бувад сохта, матлуб набошад,
Шабҳо зи назардӯхта маҳҷуб набошад. *Соиб*

**МАҲҶУР** *а.* مهجور дар ҳаҷр буда, дурафтода, ҷудомонда (махсусан аз ёр).

Чу маҳҷур монд аз вафодори хеш,
Хиҷил шуд зи гуфтору кирдори хеш. *Хоҷу*

Бино бар ин Хоразмшоҳ Рашиди Ватвотро... дур ва маҳҷур гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Намоемаш зи оғуши падар дур,
Чу тираш аз камон созем маҳҷур. *Ҳозиқ*

**МАҲҶУРӢ** مهجوری маҳҷур будан, ҷудоӣ, дурӣ.

Дил фиғон кард охир аз дурӣ
Ҳусн дар гирья шуд зи маҳҷурӣ. *Мушфиқӣ*

Надорам тоқати дурии Юсуф,
Дилам хун шуд зи маҳҷурии Юсуф. *Ҳозиқ*

**МАҶАРГ** مجرگ кори маҷбурии бемузд.

Чунин гуфт Ҳорун маро рӯзи марг:
Мафармой ҳеҷ одамиро маҷарг. *Абӯшакури Балхӣ*

**МАҶАС(С)** *а.* مجس **1.** ҷои ламс, ҷои даст-дасткунӣ, ҷои палмосидан; **2.** ҷои набз дар банди даст.

Дил ҳам аз дард ба ҷое беҳ аз он-к
Ҳар табибе маҷасаш нашносад. *Хоқонӣ*

**МАҶБУЛ** *а.* مجبول ҷибиллигардида, фитрӣ, табиӣ, хулқӣ.

Ахлоқи нописандида, ки дар ниҳоди ман... маҷбул аст, ба... насиҳат мудовот воҷиб бинӣ. *Авфӣ*

Мардум дар асли фитрат бар хайр маҷбуланд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**маҷбул ва мафтур** фитрӣ, модарзод.

Мизоҷаш бар макру эҳтиёт маҷбул ва мафтур буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҶБУР** *а.* مجبور **1.** дучори ҷабр; дучори зӯрии чизе; **2.** *маҷ.* мутеъ, фармонбардор.

То бувад мақдури саъду наҳси гардун хайру шар,
То бувад маҷбури сарду гарми гетӣ шайху шоб. *Анварӣ*

Рои мухтор осмоносор гашт,
Осмон маҷбуру ӯ мухтор гашт. *Хоқонӣ*

**МАҶД** *а.* مجد бузургӣ, ҷалолат, шавкат.

Аз ҷуд қабо дорӣ пӯшида мушаҳҳар
В-аз маҷд бино дорӣ барбурда мушайяд. *Рӯдакӣ*

... К-эй бод, ки иззу маҷд бодат,
Зинҳор гузар ба Наҷд бодат. *Шоҳин*

**МАҶДУД** *а.* مجدود хушбахт; нек.

Гӯӣ ин эътиқоди маҷдуд аст,
Ҷумла баргуфташ, он чӣ мақсуд аст. *Саноӣ*

**МАҶЗУБ** *а.* مجذوب **1.** ҷазб кардашуда, кашидашуда; **2.** шефта, девона, маҷнун.

Шайх аз сухани маҷзуб пурдард гашт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Мо на имрӯз аз ҷамоли ёри худ девонаем,
Дар азал ин ҷони мо аз ишқи ӯ маҷзуб буд. *Ибни Ямин*

**3.** аҳли тасаввуфи Ҳиндустон, ки ба аҳкоми зоҳирии дини ислом аҳамият надода, девонавор зиндагӣ карда ба риёзат машғул мешуданд.

**МАҶЗУМ** *а.* مجذوم махав, гирифтори касалии махав, ҷузом.

Муҳаммад-оқо... ҷавоб медод:... Чунон ки аз мабрусон ва маҷзумон нафрат ва иҷтиноб менамоянд, аз ин хоксор низ танаффур ва эҳтироз лозим ва воҷиб хоҳанд шумурд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҶИД** *а.* مجيد бузург, бошаъну шараф, олиқадр, баланддараҷа.

Қадду болое, ки ишқаш барфарошт,
Даргузашт аз курсию арши маҷид. *Шамси Табрезӣ*

**МАҶЛИС** *а.* مجلس **1.** ҷои ҷамъомади одамон бо мақсади машварат, сӯҳбат ё зиёфат; маҳалли ҷаласа.

Холид бархост ва бирафт ва ҳаргиз дигар ба маҷлиси Умар наёмад. *«Миҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** ҷаласа, ҷамъомади одамон барои машварат.

Пас аз ин маҷлисе кард бо устодам; ӯ ҳикоят кард, ки дар он хилват чӣ рафт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**маҷлис оростан** маҷлис барпо кардан, барои машварате ба ҷое ҷамъ шудан.

Паи маслаҳат маҷлис оростанд,
Нишастанду гуфтанду бархостанд. *Фирдавсӣ*

**3.** ҷамъомади одамон барои сӯҳбат ва зиёфат; ҷамъомади дӯстон; маҳфил; базм.

Ҳофиз, ороста кун базму бигӯ воизро,
Ки бубин маҷлисаму тарки сари минбар гир! *Ҳофиз*

Ёр соқӣ шуду бе парда ба маҷлис омад,
Бар дари майкада гулбонги садо дардоданд. *Ибни Ямин*

**4.** *маҷ.* ҳузур, қабули маъмурон аз тарафи подшоҳ.

Ардастонӣ, чун маҷлиси Алӣ Одилшоҳ дарьёфта ӯро мусир ва муҷид дид, ба Аҳмаднагар шитофт. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **маҷлис гуфтан** ваъзу насиҳат гуфтан дар ҷамъомад.

Қаширӣ аз эшон истидъо намуда буд, ки дар ҳафта як рӯз дар хонақоҳи эшон маҷлис гӯянд. *Ҷомӣ*

**МАҶЛИСАФРӮЗ||МАҶЛИСФУРӮЗ** مجلس‌افروز||مجلس‌فروز маҳфилоро, сӯҳбаторо; дӯстдоштаи аҳли маҷлис; *муқ.* **маҷлисоро(й).**

Зи маҷлисфурӯзони равшангуҳар
Даромад яке ҳамчу шамъам зи дар. *Хоҷу*

Имрӯз ҷои ҳар кас пайдо шавад зи хубон,
К-он моҳи маҷлисафрӯз андар садорат омад. *Ҳофиз*

**МАҶЛИСНИШИН** مجلس‌نشین иштироккунандаи маҷлис, дар маҷлис ҳузурьёфта, аҳли маҷлис.

Нишастанд мардони маҷлиснишин,
Назар дӯхтанд аз адаб бар замин. *Шодӣ*

**МАҶЛИСОРО(Й)** مجلس‌آرا(ی) сӯҳбаторо, маҳфилоро; писандидаи аҳли маҷлис; *муқ.* **маҷлисафрӯз.**

Бипурсид, к-эй маҷлисорой мард,
Кӣ буд андар ин маҷлисат поймард? *Саъдӣ*

**МАҶЛИСФУРӮЗ** مجلس‌فروز *ниг.* **маҷлисафрӯз.**

**МАҶЛИСӢ** مجلسی аҳли маҷлис; хушсӯҳбат.

Ҳоким ..., маҳрами асрор буд ва бузургтар аз ӯ маҷлисӣ дар он давлатхона набуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МАҶМАЪ** *а.* مجمع **1.** ҷои ҷамъшавии чизе.

Сар худ раиси аъзост ва маҷмаи ҳавос ва маҳалли истинос. *Авфӣ*

**2.** ҷамъомад, маҷлис, маҳфил.

Миён надориву дорам аҷаб, ки ҳар соат
Миёни маҷмаи хубон кунӣ миёндорӣ. *Ҳофиз*

[Паланг] дар маҷмаи вуҳуш он гувоҳӣ адо кард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**маҷмаъ кардан** ҷамъ омадан.

Маҷмае карданд мурғони ҷаҳон,
Он чӣ буданд ошкорову ниҳон. *Аттор*

**МАҶМАЪУШШУАРО** *а.* مجمع‌الشعرا ҷамъомади шоирон, маҷлиси шоирон.

*Ҳаме зи манзалату ҷоҳи ман сухан ронанд*
Ба ҳар куҷо, ки дар офоқ маҷмаъушшуарост.
*Муиззӣ*

**МАҶМАҶА** *а.* مجمجه сухани нимғурмаи носареҳ.

Ин аст таҳқиқи ҷавоб ва танқиҳи он бар ваҷҳе ки дар он маҷмаҷа намонад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МАҶМӮА** *а.* مجموعه дафтари ашъор; девон; асар ва китобе, ки дар он навиштаҷоти доир ба мавзӯъҳои гуногун ҷамъ оварда шудааст.

Маҷмӯа қаламӣ шуда мавқуф бар муқаддима ва сабабе будааст ва бар таҳрири ҳар як иллате муқаддам афтод. *Аҳмади Дониш*

Ғоратгаре маонии маҷмӯаи Камол
Дуздида, ҳар чӣ ёфт сухан, дар ҷарида буд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МАҶМӮЪ** *а.* مجموع **1.** ҷамъ кардашуда, ҷамъшуда; фароҳамшуда, ғуншуда.

Дар маскани илму адл сокин,
Бар маркаби қадру ҷоҳ рокиб;
Маҷмӯи макориму маолӣ,
Қонуни мафохиру маноқиб. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* бисьёр, фаровон.

Лаҳв як ҷавву ғам ҳазор варақ,
Ғусса маҷмӯъ қисса мухтасар аст. *Хоқонӣ*

**3.** ҳама, ҳамагӣ, ҷумла; **маҷмӯи ...** ҳамаи ...

Маҷмӯи эшон [занбӯрҳо] ... сар бар хатти мутобаати ӯ ниҳоданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Маҷмӯи коинот, ки оянд дар назар,
Бар рӯи ошиқон рухи некӯ намудааст. *Ибни Ямин*

**4.** *ором, осуда, хотирҷамъ.*

Дилат равшану вақт маҷмӯъ бод! *Саъдӣ*

В-агар аблаҳе мушкро ганда гуфт,
Ту маҷмӯъ шав, к-ӯ пароганда гуфт. *Саъдӣ*

Зи фикри тафриқа боз ой, то шавӣ маҷмӯъ,
Ба ҳукми он ки чу худ аҳриман, сурӯш омад. *Ҳофиз*

**МАҶНУН** *а.* مجنون **1.** ҷиннӣ, девона; **2.** лақаби Қайс, ки ошиқи Лайлӣ буд; дар адабиёт мурodифи ошиқи шайдо.

**МАҶОАТ** *а.* مجاعت ҷӯъ, гуруснагӣ.

Боз нафсаш аз маҷоат пур тапид,
З-интизоъ аз хостан чора надид. *Румӣ*

Мардум аз шиддати маҷоат ... моҳи анҷумро намудори гандум медиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҶОЗ** *а.* مجاز **1.** маҳалли гузаштан, гузаргоҳ.

Бар раҳи ту маҷоз, қантараест,
Накунад кас фароз, қантараест. *Ҷомӣ*

**2.** ғайри ҳақиқат, зидди ҳақиқат (будан).

Ва иллат ду гуна бувад: яке ба ҳақиқат бувад ва яке ба маҷоз. *Ибни Сино*

Бар ҳикмат агар гӯӣ, шеър аз чӣ сабақ дорад,
Ин қисм яқину ҳақ в-он қисм маҷозу зан. *Бадри Чочӣ*

Нақше бар об мезанам аз гирья ҳолиё,
То кай шавад қарини ҳақиқат маҷози ман. *Ҳофиз*

**3.** *адш.* кор фармудани ягон калима ба маънои ғайри ҳақиқӣ, ки дар миёни маънои нав (маҷозӣ) ва маънои аслӣ аз ягон ҷиҳат шабоҳате мавҷуд бошад.

**МАҶОЗИБ** *а.* مجاذیب ҷ. **маҷзуб.**

Зикри атвори маҷозиб дар миён буд. (1, 2) *Бедил*

**МАҶОЗӢ** *а.* مجازی ғайриҳақиқӣ.

Напиндорӣ, ки ин сурат маҷозист,
Дар ин сурат ба худ дар ишқбозист. *Ибни Ямин*

**МАҶОЛ** *а.* مجال **1.** ҷавлонгоҳ, майдони ҷавлон, ҷои намоиш, ҷои худнамоӣ.

Надонад, ки моро сари ҷанг нест,
Вагарна маҷоли сухан танг нест. *Саъдӣ*

Гипо, ки мепазӣ, макунаш ин ҳама пиёз,
Дар хона ҷои рахт бувад ё маҷоли дӯст.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**2.** қудрат, қувват; қувват ва тоқат.

Биё, ки бо ту бигӯям ғами малолати дил,
Чаро ки бе ту надорам маҷоли гуфтушунид. *Ҳофиз*

Зи гармо на дар марду маркаб маҷол,
Ҷаҳон оташин, рӯз пеш аз завол. *Ҳотифӣ*

**3.** имкон, имконият.

Мардумозореро ҳикоят кунанд, ки санге бар сари солеҳе зад; дарвешро маҷоли интиқом набуд. *Саъдӣ*

Яке аз пеши Мозуқи қӯшчӣ расид, бо вай гуфт: ... Агар қудрат ва маҷол дорӣ, бигурез!
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**маҷол ёфтан** роҳ ёфтан, фурсат ёфтан, имконият ёфтан.

Ту некӯравиш бош, то бадсигол
Наёбад ба нақси ту гуфтан маҷол. *Саъдӣ*

Пас умарои давлат дар ҳаққи ӯ маҷол ёфта, ӯро ба унвони шоҳидбозӣ ва майхӯрӣ ба ҳабс ва қайд кашиданд. *Аҳмади Дониш*

**4.** *маҷ.* фурсат, вақт, маврид.

Маҷоли сухан то набинӣ зи пеш,
Ба беҳуда гуфтан мабар қадри хеш. *Саъдӣ*

Панди нахуст он, ки маҷоли сахун
Ҳар чӣ бигӯянд, ту бовар макун.
*Ҷалолиддини Фароҳонӣ*

**МАҶОЛИС** *а.* مجالس *ҷ.* **маҷлис.**

Маҷлиснишинони маҷолиси хос ва наззорачиёни маорики ихтисос чунин хабар додаанд... (2, 3) *«Фатҳнома»*

Зикри ту дар маҷолис, мадҳи ту дар маҳофил. (2, 3) *Савдо*

**МАҶОМЕЪ** *а.* مجامع *ҷ.* **маҷмаъ.**

Ин сухан чанд карат... дар маҷомеъ бар забон ронд. (1, 2) *Авфӣ*

Дар маҳофил ва маҷомее, ки аснофи мардум ҳозир шуданд аз уламо ва ҳукамо аз суоле, ки [Ғозонхон] фармуд, тамомат мутааҷҷиб монданд. (1, 2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Сухани эшон ба масомеи ҳама кас мерасад ва аҳволи эшон дар ҳама маҷомеъ гуфта мешавад. (1, 2) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МАҶОНИН** *а.* مجانين *а. ҷамъ* **1.** *ҷ.* **маҷнун** 1; **маҷонини ишқ** маҷнунҳои ишқ, девонаҳо аз ишқ.

Хирад, ки қайди маҷонини ишқ мефармуд,
Ба бӯи сунбули зулфи ту гашт девона. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* савдоимизоҷон.

Дар Ҳирот шахсест, ки ӯро Мавлоно Дарвеши девонаи Шамърез мегӯянд ва ӯ аз уқалои маҷонин аст. *Восифӣ*

**МАҶОНИҚ** *а.* مجانيق *ҷ.* **манҷаниқ.**

[Қитобуқо-Нуён] ба пои қалъаи Меҳрин рафт ва муҳосара кард ва маҷониқ ниҳод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАҶОРӢ** *а.* مجارى *ҷ.* **маҷро;** ◇ **маҷории афъол** ҷараёни корҳо.

Ва... таассури қудрат дар маҷории афъол тадриҷӣ аст. *Аҳмади Дониш*

**маҷории аҳвол** (*ё* **ҳолат**) вазъияти корҳо, ҷараёну рафти корҳо.

Чун Салҷуқиён омаданд... ва эшон мардумони биёбоннишин буданд ва аз маҷории аҳвол ва маолии осори мулук бехабар... *Низомии Арӯзӣ*

Ғуломе, ки мувакkили Шор буд, хост, ки пеш аз вусул ба Ғазнин номае ба хонаи хеш нависад ва аз маҷории ҳолати худ дар он сафар эълом кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҶРО** *а.* مجرى||مجرا **1.** ҷои ҷараёни об ва ё дигар моеот; ҷои равоншавии оби ҷӯй ва дарьё, ҷараёнгоҳ.

Ва ҳавзҳои сангин дар зери новадонҳо ниҳода, сӯрохе дар зери он, ки об аз он сӯрох ба маҷро равад ва ба ҳавз расад. *Носири Хисрав*

Ба боғи мушкбӯй-андар насими боғро ҷунбиш,
Ба роғи сабзрӯй-андар фуроти обро маҷро.
*Манучеҳрӣ*

**2.** нишон, нишона; **маҷро гирифтан** мила ва даҳони тӯпро ба ҷониби касе ё чизе гардондан.

Мирзо Абдурраҳим... бифармуд, то чанд тӯп ва зарбзан... ба ҷониби эшон маҷро гирифта, сар доданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҶРӮҲ** *а.* مجروح **1.** захмин, ҷароҳатдор, решдор.

Ин чӣ чашм аст, эй камонабрӯ,
Мурда маҷрӯҳи новакаш ҳар сӯ. *Восифӣ*

Ду нахҷир бо якдигар ҷанг мекарданд ва сари якдигарро маҷрӯҳ мегардониданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *маҷ.* ситамдида, дилозурда.

Дид саргашта як ҷаҳон маҷрӯҳ,
Номи ҳар як навишта дар машрӯҳ. *Низомӣ*

Зи дарди модари он тифли бебок
Шуда маҷрӯҳ ҷони муршиди пок. *Бадрии Кашмирӣ*

**МАҶУС** *а.* مجوس оftобпараст, оташпараст, габр, зардуштӣ.

Эшон муғонанд, яъне маҷус, ки ба порсӣ эшонро габрон гӯянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҷамъе маҷус дар Ҳирот муқорини масҷид оташкада доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҶУСӢ** مجوسى мансуб ба маҷус.

**МАҶҲУД** *а.* مجهود ҷаҳд, саъю кӯшиш.

Муддате дар истиёди суюди амвол маҷҳуди худро базл кардам. *Авфӣ*

[Обоқохон] гуфт:... Тафаккур ва тараддудро аз хотир дур доред ва ғояти маҷҳуд ба базл расонед. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МАҶҲУЛ** *а.* مجهول **1.** номаълум, ғайри маъруф, донистанашуда.

Девони Фаррухӣ дар Мовароуннахр шӯҳрате дорад ва ҳоло дар Хуросон маҷҳул ва матрук аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** номаълум, ношинос.

Маҷҳул берун омадӣ ва ҳар киро медид, аз сирати Довуд мепурсид. *Аҳмади Дониш*

**3.** *маҷ.* беэътибор.

Ҷоҳил осуда, фозил андар ранҷ,
Фазл маҷҳулу ҷаҳл мӯътабар аст. *Хоқонӣ*

**МАҶҲУЛОТ** *а.* مجهولات *ҷ.* **маҷҳул.**

Пас хосияти мардум тасаввур ва тасдиқи куллиёт аст ва истинбот кардани маҷҳулот аз улум ва саноот ва ин ҳама қуввати як нафс аст. (1) *Ибни Сино*

**МАҶҲУЛУННАСАБ** *а.* مجهول‌النسب он кӣ аслу насабаш маълум нест, номаълумнажод.

Дар ин вақт хабар расид, ки Аҳмади Аёз... дар Деҳлӣ шашсола писаре маҷҳулуннасабро ба султон Муҳаммад нисбат дод. *«Таърихи Фаришта»*

**МАҶҲУР** *а.* مجهور ҷаҳр кардашуда; ошкор, аён.

Ҳазор нафар аз аҳли ислом, ки дар маҷлис аз нур ва зиё ва насими маҷҳур ва маҳҷуб яли зинда дар гӯр шуда буданд, ҳаёте тоза гирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МАҶҶОНӢ** *а.* مجانى бемузд, муфт, ройгон.

Макун исроф мои маҷҷонӣ,
Чун «ва ло-тусрифу» ҳамехонӣ. *Аттор*

**МЕВА** ميوه **1.** бар, самар, бори дарахт.

Ҳар чанд офтоб сабаби пазонидани мева аст, ҳам он ҷо қуввати табиӣ бояд, ки бо вай ёр бувад. *Ибни Сино*

Имрӯз ба ҷуз килки гуҳарбори ту, Соиб,
Шохе, ки диҳад меваи гавҳар, натавон ёфт. *Соиб*

**2.** *маҷ*. боғу ток.

Лаззати ангур бева донад, на худованди мева. *Саъдӣ*

◇ **меваи хоми сояпарвард** меваи хонарас.

Ман меваи хоми сояпарвард наям,
Ҷуз чашмаи хуршеди ҷаҳонгард наям. *Хоқонӣ*

**МЕВАДОР** میوه‌دار дарахти мева.

Яке мевадоре бимонад зи ман,
Ки монад ҳаме бори ӯ бар чаман. *Фирдавсӣ*

**МЕЗБОН||МИЗБОН** میزبان соҳиби хона, соҳиби мез (дастархон); меҳмондор, касе, ки меҳмононро пазирой мекунад.

... Ки мо мезбону ту меҳмони мо,
Фуруд ой ин ҷо ба фармони мо. *Фирдавсӣ*

Он мезбони боҳиммат асбоби зиёфат чандон тартиб дод, ки шиками ниёз ва дидаи оз пур шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МЕЗБОНӢ||МИЗБОНӢ** میزبانی меҳмондорӣ.

**МЕЗМОН||МИЗМОН** میزمان *ниг.* **мезбон.**

Андар қиморхонаи чарху работи даҳр,
Ҷинсе ҳарифу ҳамнафасе мезмон маҳоҳ. *Хоқонӣ*

**МЕНУ** مینو **1.** *д.* олами улвӣ; осмон.

Гар эйдун, ки ояд зи мену суруш,
Набошад бад-он фарру арванду ҳуш. *Фирдавсӣ*

**2.** биҳишт.

Шуданд он равзаи ҳурони дилкаш
Ба саҳрое чу мену хурраму хаш. *Низомӣ*

**3.** зумуррад.

Забарҷад ба хирвору мену ба ман
Варақҳои зар, диръҳои сафан. *Низомӣ*

**МЕНУНИШОН** مینونشان менумонанд, биҳиштмонанд.

Ман ба чунин гулшани менунишон
Домани уммед ба ҳар сӯ кашон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**МЕНУСИРИШТ** مینوسرشت менуниҳод, менуфитрат; *маҷ*. зебо ва хушсурат.

Дар он хуррамободи менусиришт
Фурӯ монд ҳайрон зи бас кору кишт. *Низомӣ*

Яке санги минои менусиришт
Ба зебоиву хуррамӣ чун биҳишт... *Низомӣ*

**МЕОД** *а.* میعاد *ниг.* **миод.**

**МЕОДГОҲ** میعادگاه *ниг.* **миодгоҳ.**

**МЕРОС** *а.* میراث *ниг.* **мирос.**

**МЕРОСХОР** میراثخوار *ниг.* **миросхор.**

**МЕТИН** میتین тешаи калони дунӯлаи сангтарошӣ, зоғнул.

Ба тундӣ чунон уфтад бар барам,
Ки метини Фарҳод бар Бесутун. *Оғочӣ*

Гирифта паи кори девору дар,
Ба ин даст метин, ба он даст табар. *Ҳотифӣ*

**МЕХ** میخ **1.** мили кӯтоҳи нӯгтези фулузӣ ва ё чӯбӣ, ки барои кӯфтан ва устувор кардани чизҳо ба кор меравад.

Бо сияҳдил чӣ суд гуфтани ваъз,
Наравад мехи оҳанӣ дар санг. *Саъдӣ*

**2.** сутун, сутуни хайма.

Таноби саропардаи хисравӣ
Қашиданд, шуд мехи марказ қавӣ. *Низомӣ*

**3.** мӯҳри махсуси сикказанӣ.

Дирамро ҳаме мех созед низ,
Сабук доштан бештар з-ин чӣ чиз? *Фирдавсӣ*

◇ **меҳҳои булӯр** *киноя аз* ситораҳо.

Гунбади сабз меҳҳои булӯр
Дар мағоки муқаъар андозад. *Хоқонӣ*

**МЕШСОР** میش‌سار **1.** бо нақши каллаи меш нақшу нигор кардашуда, бо нақши сари меш ороста.

Яке тахти пирӯзаи мешсор,
Яке хисравӣ тоҷи гавҳарнигор. *Фирдавсӣ*

**2.** номи яке аз тахтҳои Хисрави Парвез дар «Шоҳнома».

Кеҳин тахтро ном буд Мешсор,
Сари меш будӣ бар ӯ-бар нигор. *Фирдавсӣ*

**МЕЪБАР** *а.* معبر **1.** ҷои убур, гузаргоҳ; пул; **2.** амад, сал.

Ва он ҷо низ масҷиди одина аст, аммо ҷиср нест, ба заврақ ва меъбар гузаранд. *Носири Хисрав*

[Писар] гурӯҳе мардумонро дид, ҳар як ба қурозае дар меъбар нишаста ва рахти сафар баста. *Саъдӣ*

**МЕЪДА** *а.* معده яке аз узвҳои дохилии инсон, ки хӯрок дар он ҳазм мешавад.

Ба ҷуз сангдил кай кунад меъда танг,
Чу бинад касон бар шикам баста санг. *Саъдӣ*

Ногашта тиҳӣ меъда ба хон наншинӣ,
З-он пеш, ки меъда пур кунӣ, бархезӣ. *Ҷомӣ*

**МЕЪЁР** *а.* معیار **1.** олате, ки бо он чизе санҷида ё баркашида мешавад; **2.** тарозуи зарсанҷ.

Май чун зару ҷом ӯро чун каффаи меъёр аст,
Аз сурхии ранги зар меъёр ҳамепӯшад. *Хоқонӣ*

**ба меъёр даровардан** баркашидан, вазн кардан.

Ганҷур итоат карда сандуқҳои тилло ва нуқраи холисро... ба мӯҷиби фармон ба меъёр даровард. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** санги маҳак, ки ба воситаи соидан ба он сара ва ё носара будани тилло фаҳмида мешавад; **4.** *маҷ.* озмоиш.

Меъёри дӯстони дағал рӯзи ҳоҷат аст,
Қарзе барои таҷриба аз дӯстон талаб. *Соиб*

**5.** андоза, миқдор.

Сухан дар ин, ки ҳадди нафақоти аскария чист ва меъёри мавоҷиби онҳо то куҷост. *Аҳмади Дониш*

**МЕЪЗАНА** *а.* معذنه маъзана, манораи азонгӯӣ.

Эй Билоли хушнавои хушсаҳил,
Меъзана баррав, бизан табли раҳил. *Румӣ*

**МЕЪЗАР** *а.* مئزر либоси болопӯши чодармонанд; чодар.

Холӣ сари ӯ зи зеби меъҷар,
Орӣ тани ӯ зи сатри меъзар. *Ҷомӣ*

**МЕЪЛОҚ** *а.* معلاق чангак, чангаки овеза; чангаки қанораи қассобӣ.

Қай аҷаб, гар бо ту ояд чун Масеҳ андар ҳадис,
Гӯсфандон кушта аз меълоқу мурғ аз бобзан.
*Камоли Иззӣ*

**МЕЪМОР** *а.* معمار **1.** иморатсоз, биносоз, банно, бинокоре, ки тарҳу нақши биноро мекашад; бинокоре, ки кори иморатсозӣ мекунад.

[Ғозонхон] хоҷагони мӯътабар ва нависандагони дуруст-қалам ва меъморони муҳандисро насб фармуда [ба иморатсозӣ]. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хишти меъмор нуқтаи варақаш,
Оби гилкор рашҳаи арақаш. *Бедил*

Хишти аввал гар ниҳад меъмор каҷ,
То Сурайё меравад девор каҷ.*

**2.** *маҷ.* дурусткунанда ва ислоҳкунандаи корҳо, ба хубӣ ба анҷом расонандаи корҳо.

Он кас, ки гурезад ӯ зи меъмор,
Қай гардад корҳош маъмур! *Шамси Табрезӣ*

**МЕЪМОРӢ** معماری бинокорӣ.

Бас адоватҳо, ки он ёрӣ бувад,
Бас харобиҳо, ки меъморӣ бувад. *Румӣ*

Зи меъмории табъи он некфан
Бинои сухан ёфт зеби чаман. *Шоҳин*

**МЕЪРАҶ** *а.* معرج нардбон, зинапоя, ҷои боло баромадан.

**МЕЪРОҶ** *а.* معراج **1.** он чӣ ба воситаи он боло мебароянд; нардбон.

Ба авни умати мискину мӯҳтоҷ
Шафоатро ба боло карда меъроҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* дараҷот; **меърочи мансаб** поя-поя баланд шудани дараҷа ва мақоми касе.

Зи меърочи мансаб маҷӯ пойдорӣ,
Ки бар ях бувад пой ин нардбонро. *Соиб*

Бад-ӯ гуфтам: Эй дурратутточи илм,
Қамин пояат авҷи меърочи илм. *Шоҳин*

**3.** *маҷ.* болоравӣ, болобарой, уруҷ кардан; **4.** *маҷ.* авҷ, улвият, аълой; баландӣ.

Ба ҳайратгоҳи ин меърочи қудрат
Надорад ҳеҷ шоир боли ҷуръат. *Бедил*

**меърочи оҳанг** баландии оҳанг, авҷи оҳанг.

Навозаш нағмасози Зӯҳра дар чанг,
Бами сегоҳи ӯ меърочи оҳанг. *Ҳозиқ*

**5.** *д.* дар яке аз шабҳо гӯё ба олами улвӣ боло рафтани Муҳаммади пайғамбар.

Ишқ меъроҷ аст сӯи боми султони азал,
Аз рухи ошиқ фурӯ хон қиссаи меърочро.
*Шамси Табрезӣ*

**МЕЪҶАР** *а.* معجر рӯпӯш, чашмбанди занон.

Ходича меъҷар аз сар боз кард. *«Таърихи Табарӣ»*

Амири асас чанд рӯзи дигар ӯро ба хона нигоҳ дошт, то мардум меомаданд ва вайро бо чодар ва меъҷар медиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МЕҒ** میغ **1.** абр, саҳоб; абри сиёҳ, абри торику тира.

Чу барқи дурахшанда аз тира меғ
Ҳаме оташ афрӯхт аз ҳар ду теғ. *Фирдавсӣ*

**2.** абри сафед, туман, тумани ғализу ғафс.

Сармо аз берун ба ҳавои гармоба расад, андар вақт ҳавои гармоба чун меғ шавад. *Ибни Сино*

**МЕҲ** مه **1.** бузург, калон; *муқобили* **кеҳ.**

Бояд ки ду чунбандаи мухталиф — яке кеҳ ва яке меҳ андар ин миқдор ҳаргиз муттафиқ набуванд.
*Ибни Сино*

**2.** калонтар, бузургтар.

Кӯчик ду кафат меҳ зи ду дарьёи бузург аст,
Бисьёр назор аст меҳ аз мардуми фарбеҳ. *Манучеҳрӣ*

Писар гуфташ: Охир бузурги деҳӣ,
Ба сардорӣ аз сарбузургон меҳӣ. *Саъдӣ*

**3.** одами бузург, олимақом; хоҷа; соҳиб, сардор.

Яке достон зад бар ин марди меҳ,
Ки дарвешро чун биронӣ зи деҳ,
Нагӯяд зи ҷуз «меҳтари деҳ будам,
Ҳама банда буданду ман меҳ будам». *Фирдавсӣ*

**МЕҲАН** میهن **1.** ватан.

Пас он гоҳ доно дар он анҷуман
Бигуфт ин куҷо рафта буд аз меҳан. *Савдо*

**меҳану дуда** ватан ва оила.

Зи баҳри яке боз гум бударо
Барандохтам меҳану дударо. *Фирдавсӣ*

**2.** хонаву ҷой.

**МЕҲБАРА||МАҲБАРА** *а.* محبره сиёҳидон, давот.

Гуфт: Бошад муроду ҷой висоқ
Дили зарроқу меҳбари варроқ. *Саноӣ*

Се соли дигар ба таҳсил машғул мебудам, то як рӯз қалам аз меҳбара баркашидам, сафед баромад. *Ҷомӣ*

**МЕҲВАР** *а.* محور **1.** тири асосии чарх; **2.** *ҷгрф.* хатти рости мавҳумӣ ва тахминӣ, ки як сари он аз қутби шимолӣ ва сари дигараш аз қутби ҷанубии замин мегузарад ва замин ба даври он мегардад.

Бар самти ихтиёри ту бодо мадори чарх,
То қутбро макони шараф хатти меҳвар аст.
*Бадри Чочӣ*

Қамолат даъвии ахлоқу он гаҳ мункири риндон,
Зи ҳақ нагзар, сипеҳри одамият меҳваре дорад.
*Бедил*

**МЕҲЗОР** *а.* مهذار беҳудагӯӣ; **валмиксору меҳзорун** пургӯӣ беҳудагӯӣ аст.

Ҳар гоҳ ки маонӣ мутобеи алфоз афтад, сухан дароз шавад ва китоб миксор хонанд «валмиксору меҳзорун». *Низомии Арӯзӣ*

**МЕҲИН** مهین *ниг.* **миҳин;** *муқобили* **кеҳин.**

**МЕҲЛАБ** *а.* محلب ширдӯша, зарфи ширдӯшӣ, хурма.

Ту ҳанӯз аз хориҷ онро толибӣ,
Меҳлаби, аз дигарон чун ҳолибӣ? *Румӣ*

**МЕҲМЕЗ** مهميز *имлои* меҳмоз.

Ба як меҳмез раст аз заҳмати роҳ,
Фуруд омад чу давлат бар дари шоҳ. *Нозим*

**МЕҲМОЗ** *а.* مهماز оҳани махсуси нӯгтез, ки ба ақиби пошнаи мӯза устувор карда, барои давонидани асп ба кор мебаранд.

Захми меҳмозу балои тангу осеби лигом,
Асп бар дасти тавоно барнатобад беш аз ин. *Хоқонӣ*

**МЕҲМОН** مهمان||میهمان касе, ки мезбон (соҳиби хона) ӯро пазирой мекунад.

Ба хони ошиқи мискин агар меҳмон расад ҷонон,
Кабоб аз сина, об аз дида, ширинӣ зи ҷон бошад. *Камоли Хуҷандӣ*

**меҳмони туфайлӣ** касе, ки бе даъвати соҳиби хона ба каси даъватшуда ҳамроҳ гашта ба меҳмонӣ меравад.

Таваҷҷӯҳ бештар аз ошиқон бо булҳавас дорад,
Каримон дӯсттар доранд меҳмони туфайлиро. *Соиб*

**МЕҲМОНКАДА** مهمان‌کده||میهمان‌کده меҳмонхона.

Рӯз аз сари раҳ раҳил карда,
Меҳмонкадаҳо сабил карда. *Хоқонӣ*

**МЕҲМОНПАЗИР** مهمان‌پذیر||میهمان‌پذیر пазирандаи меҳмон, мезбон, соҳиби хона.

Ҳар кӣ омад, лаҷомгир шуданд,
Ба худаш меҳмонпазир шуданд. *Низомӣ*

**МЕҲМОНПАРАСТ** مهمان‌پرست||میهمان‌پرست меҳмондӯст.

Ба разм андарун жандапил аст маст,
Ба базм андарун моҳи меҳмонпараст. *Фирдавсӣ*

**МЕҲМОНСАРОЙ** مهمانسرای||میهمانسرای меҳмонхона.

Намурд он, ки монад пас аз вай ба ҷой
Пулу биркаву хону меҳмонсарой. *Саъдӣ*

Зи меҳмон сахопеша пардохт ҷой,
Баровард дарҳои меҳмонсарой. *Шодӣ*

**МЕҲМОНӢ** مهمانی||میهمانی меҳмон будан; зиёфат.

Бишуд бо далерону кундоварон
Ба меҳмонии шоҳи Ҳомоварон. *Фирдавсӣ*

**меҳмонӣ кардан** меҳмонпазирой кардан, зиёфат додан.

Ҳар чӣ ба сари сол зиёдат шуда будӣ, волӣ бар ин касҳо, ки ёд карда шуд, тафриқа кардӣ ва ба идҳо меҳмонӣ кардандӣ ва бухур ва ғолия додандӣ зуафоро ҳам аз ин. *«Таърихи Систон»*

Гарм аст маро сӯҳбату сар бар кафи даст аст,
Меҳмонии сад Ҳотами Тай мекунам имшаб. *Махфӣ*

**МЕҲНАТ** *а.* محنت **1.** мусибат, бало, бадбахтӣ, идбор.

Ва амир Халаф донист, ки меҳнат расидааст, ки пеши фарзанд бояд ҳамегурехт. *«Таърихи Систон»*

Зи нодон гурезӣ, ба доно шитобӣ,
Зи меҳнат раҳонӣ, ба давлат расонӣ. *Манучеҳрӣ*

**2.** ранҷ, азобу уқубат, машаққат, заҳмат.

Ба ёди Ҳумоюн қадаҳ нӯш кард,
Ғаму меҳнати раҳ фаромӯш кард. *Хоҷу*

**МЕҲНАТЗАДА** محنت‌زده балокаш, дучори бадбахтӣ, ба мусибат дучоршуда; азобкаш, дучори азоб ва ранҷу ано.

Ошиқи меҳнатзада чун нест шод,
Ҳосиди хуррамшуда маҳҷур бод! *Анварӣ*

Ман зани дарвешам ва бекасу меҳнатзада. *Авфӣ*

**МЕҲНАТИСТОН** محنتستان ҷои бало, ҷои бадбахтӣ; ҷои азобу машаққат.

Дӯш дидан шуґуфта бустоне,
Дидан имрӯз меҳнатистоне. *Низомӣ*

**МЕҲНАТОБОД** محنت‌آباد ҷои бадбахтӣ; ҷои азобу машаққат.

Бирав, тарки ин меҳнатобод гир,
Лаби Даҷлаву роҳи Бағдод гир! *Хоҷу*

... Ки эй баландназар шоҳбози сидранишин,
Нишемани ту на ин кунҷи меҳнатобод аст. *Ҳофиз*

**МЕҲНАТРАСОН** محنت‌رسان расонандаи бало, расонандаи мусибат, озордиҳанда.

Эй мардумон, бигӯед, ороми ҷони ман ку?
Роҳатфазои ҳар кас, меҳнатрасони ман ку? *Анварӣ*

**МЕҲНАТСАРО(Й)** محنت‌سرا(ی) ҷои бало, ҷои бадбахтӣ; ҷои азобу машаққат.

Замона, Мушфиқӣ, меҳнатсарой аст,
Бувад рӯзе, к-аз ин меҳнат бароем. *Мушфиқӣ*

**МЕҲР** I مهر **1.** муҳаббат, ишқ.

Дилам хонаи меҳри ёр асту бас,
Аз он менагунҷад дар ӯ кини кас. *Саъдӣ*

Ҷуз ин қадар натавон гуфт дар ҷамоли ту айб,
Ки вазъи меҳру вафо нест рӯи зеборо. *Ҳофиз*

Ва бо дӯсту душман тариқи эҳсон пеш гирад, ки дӯстонро меҳр ва муҳаббат бияфзояд. *Аҳмади Дониш*

**2.** навозиш; лутфу марҳамат.

Қамар бандаду чарбдастӣ кунад,
Ба сад меҳр меҳмонпарастӣ кунад. *Низомӣ*

**3.** хуршед, офтоб.

Чу аз чархи гарданда бифрӯхт меҳр,
Биёрост рӯи заминро ба чеҳр. *Фирдавсӣ*

Ишқ ҳар ноқисбасиратро намегардад насиб,
Меҳри оламтоб бо хаффош ҳамдам кай шавад? *Соиб*

**меҳри анвар** офтоби тобон.

Гадоёни он дар тавонгар шуданд,
Ҳама зарраҳо меҳри анвар шуданд. *Ҳотифӣ*

◇ **меҳр баровардан** *ба касе* муҳаббат бастан ба касе.

Чу аз кинае барфурӯзанд чеҳр,
Ба фарзанди худ барнаёранд меҳр. *Низомӣ*

**меҳр варзидан** *ба касе* ишқ варзидан, муҳаббат бастан.

Ба хубон меҳр варзидан чӣ кор аст,
Рухаш бин, варна моҳ дидан чӣ кор аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**МЕҲР** II مهر **1.** моҳи ҳафтуми соли шамсӣ, ки моҳи аввали тирамоҳ мебошад ва ба 23 сентябрь—22 октябрь рост меояд.

Ба рӯзи хуҷаста сари меҳр-моҳ
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ. *Фирдавсӣ*

Гар ба фарвардин надорад меҳр хашму кин, чаро
Бистурад меҳр аз чаман нақше, ки фарвардин кунад. *Ломеӣ*

**2.** номи рӯзи шонздаҳуми ҳар моҳи шамсӣ.

Рӯзи меҳру моҳи меҳру ҷашни фаррух меҳрагон,
Меҳр бифзой, эй нигори моҳчеҳри меҳрубон! *Масъуди Саъд*

**МЕҲРБОН||МЕҲРУБОН** مهربان пурмуҳаббат, дӯстдорикунанда; навозишкор, мушфиқ.

Аз вафо фарзанди андӯҳи туро
Дил зи модар меҳрбонтар доёст. *Анварӣ*

Ман аз бемеҳрии он моҳ мурдам, кай бувад, ё раб,
Ки бо ман меҳрбон гардад маҳи номеҳрбони ман. *Ҳилолӣ*

**эй меҳрбон!** эй азизам, эй арҷмандам!

Амирзода ба надими худ гуфт, ки дар исмҳое, ки лафзи «бон» меояд, мисли «филбон», «сорбон» ва мисли он, аксар тундхӯ ва арбадаҷӯ мебошанд. Надим гуфт: Эй меҳрбон, ҳамчунин аст! *«Матлаъ-ул-улум»*

**МЕҲРБОНӢ||МЕҲРУБОНӢ** مهربانی дӯстдорӣ; навозишкорӣ, мушфиқӣ.

Гар намояд хубрӯ ҷавру кунад сад душманӣ,
Меҳрбонӣ менамояд, дӯстдорӣ мекунад. *Камоли Хуҷандӣ*

**МЕҲРВАР** مهرور меҳрбон; мушфиқ.

На тифле, к-аз оташ надорад хабар,
Нигаҳ дорадаш модари меҳрвар. *Саъдӣ*

**МЕҲРВАРЗ** مهرورز ишқварз, ошиқ.

Гуфтам: Зи меҳрварзон расми вафо биёмӯз.
Гуфто: Зи хубрӯён ин кор камтар ояд. *Ҳофиз*

**МЕҲРВАРЗӢ** مهرورزی ишқварзӣ, ошиқӣ.

Пеш аз инат беш аз ин андешаи ушшоқ буд,
Меҳрварзии ту бо мо шӯҳраи офоқ буд. *Ҳофиз*

**МЕҲРГИЁ(Ҳ)** مهرگیا(ه) гиёҳест, ки решааш монанди шакли одам аст ва ҷинси нарина ва модина дорад; жень-шень, мардумгиё; аз рӯи ақидаҳои афсонавӣ, касе, ки ин гиёҳро ҳамроҳи худ дорад, гӯё меҳру муҳаббати дигаронро ба худ ҷалб мекардааст.

Меҳрбонӣ зи ман омӯзу гарам умр намонад,
Бар сари турбати Саъдӣ биталаб меҳргиёро. *Саъдӣ*

Ба ҷои сабзааш меҳргиёҳе
Зи мармар гулрухе бар хоки роҳе. *Бадрии Кашмирӣ*

**МЕҲРГОН** مهرگان **1.** рӯзи шонздаҳум — рӯзи меҳри моҳи ҳафтуми шамсӣ меҳрмоҳ, ки эрониёни қадим онро муборак шумурда ид мекарда ва ин рӯзро меҳргон меномидаанд, мувофиқи достонҳои қадимӣ, рӯзи ҳабс кардa шудани Заҳҳок дар кӯҳи Дамованд будааст.

Меҳрубонӣ кун ба ҷашни меҳргону рӯзи меҳр,
Меҳрубонӣ беҳ ба рӯзи меҳру ҷашни меҳргон. *Масъуди Саъд*

**2.** тирамоҳ, хазон.

Бишкуфӣ бе навбаҳору пажмурӣ бе меҳргон,
Бигриӣ бе дидагону боз хандӣ бе даҳон. *Манучеҳрӣ*

Чун амир Наср ибни Аҳмад меҳргон ва самароти ӯ бидид, азимаш хуш омад. *Низомии Арӯзӣ*

Лаъли ӯ бозори ҷон хоҳад шикаст,
Хандаи ӯ меҳргон хоҳад шикаст. *Хоқонӣ*

**МЕҲРГОНӢ** مهرگانی **1.** мансуб ба меҳргон 2.

Бӯстонро меҳргонӣ бод зар-огин кунад,
Рангро бистад зи гулҳо, бодаро рангин кунад. *Ломеӣ*

**2.** *мус.* номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

Чӯ нав кардӣ навои Меҳргонӣ,
Бибурдӣ ҳуши халқ аз меҳрбонӣ. *Низомӣ*

**МЕҲРГУСИЛ** مهرگسیل **1.** шиканандаи ҳусни офтоб; *кинояаз* хушрӯй.

Дигар касе, ки ба гирди занон нагардад, чун
Дарояд аз дари ӯ моҳрӯи меҳргусил. *«Ҳористон»*

**2.** меҳршикан, қатъкунандаи муҳаббат, тарки муҳаббаткунанда.

Фиғон, ки он маҳи номеҳрбони меҳргусил
Ба тарки сӯҳбати ёрони худ чӣ осон гуфт. *Ҳофиз*

**МЕҲРДАВЛАТ** مهردولت он ки давлаташ монанди офтоб дар дурахшонӣ ва дар авҷу равнақ аст.

Моҳталъат, меҳрдавлат, зӯҳразинат, тезфаҳм,
Муштариахлоқу баҳромофару кайҳондамор. *Унсурӣ*

**МЕҲРКОР** مهرکار бомуҳаббат, меҳрубон.

Гуфт: Эй ёри азизи меҳркор,
Ман надорам бе рухат як дам қарор. *Румӣ*

**МЕҲРОБ I** *а.* محراب тоқи даруни масҷид, ки дар тарафи қибла воқеъ аст; ҷои истодани имом вақти намози ҷамоа.

Гуфтам: Аз рӯи ту натобам рӯй,
Гуфт: Қас рӯй тофт аз меҳроб? *Унсурӣ*

Сабаби рағбати меҳроб маро,
Майли тоқи ҳами абрӯи ту шуд. *Фузулӣ*

**МЕҲРОБ II** مهراب номи подшоҳи Қобул, падари модари Рустам.

Яке подшо буд Меҳроб ном,
Забардасту боганҷу густурдаком. *Фирдавсӣ*

**МЕҲРОҶ** مهراج *ниг.* **маҳроҷ.**

**МЕҲРПАРВАР** مهرپرور **1.** офтобпарвар.

Хуршеди ховарӣ кунад аз рашк ҷома чок,
Гар моҳи меҳрпарвари ман дар қабо равад. *Ҳофиз*

Лабаш рӯҳпарвар, вале майфурӯш,
Шабаш меҳрпарвар, вале рӯзпӯш. *Хоҷу*

**2.** пур аз меҳру муҳаббат, меҳрубон, навозишкор; муҳаббатангез, ишқангез.

**МЕҲРСОЗ** مهرساز меҳру муҳаббат ба кор баранда, дӯсткор.

Ҳам аз баҳри Меҳробу Синдуш боз,
Ҳам аз баҳри Рӯдобаи меҳрсоз... *Фирдавсӣ*

**МЕҲРУБОН** مهربان *ниг.* **меҳрбон.**

**МЕҲРУБОНӢ** مهربانی *ниг.* **меҳрбонӣ.**

**МЕҲРӢ I** مهری *мус.* яке аз навъҳои чанг.

Меҳрӣ яке пири назор
Ово бароварда ба зор
Чун тундар андар марғзор
Ҷон баҳри ҷонон рехта. *Хоқонӣ*

**МЕҲРӢ II** مهری як навъ гиёҳи даштӣ, ки гули он заҳрнок аст.

Бар забон беҳи гули меҳрӣ ниҳад,
Шохи дасту по гувоҳӣ медиҳад. *Румӣ*

**МЕҲРҶОН** مهرجان *шакли арабишудаи* **меҳргон.**

Фаридун рӯзеро, ки Заҳҳокро ба кӯҳи Дамованд маҳбус гардонид, меҳрҷон ном ниҳод. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МЕҲРҶӮ(Й)** (مهرجو(ی муҳаббатҷӯ(й), толиб ва хоҳони меҳру муҳаббат.

Ба парда-дарун духти пӯшидарӯ
Биҷӯшид меҳраш бар он меҳрҷӯ. *Фирдавсӣ*

Бад-он тавқу гӯ он маҳи меҳрҷӯй
Зи маҳ тавқ бурда, зи хуршед гӯй. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МЕҲТАР** مهتر **1.** калонтар, бузургтар; *муқобили* **кеҳтар.**

Яке аз ҷамъе бар по хост ва гуфт: Чаро Ҳасан меҳтар ва беҳтари мо аст? Бузурге гуфт: ... Ба илми ӯ ҳоҷат аст. *Аттор*

**2.** одами бузург, олимақом.

Меҳтарон ва бузургони Бухоро ба наздики ӯ рафтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Фиристод нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдорею ҳар меҳтаре. *Фирдавсӣ*

**меҳтари деҳ** кадхудои деҳ, арбоби деҳа, калонтари деҳ.

Раҳ зи ту поянду ту раҳдеҳ най,
Меҳтари деҳ худ туву дар деҳ най. *Низомӣ*

**3.** саис, нигоҳбони чорпоён, махсусан аспон.

Тан чу хушкид аз қаноат, гӯ мабин тиморкаш,
Аспи чӯбин нимҷав кай пойбанди меҳтар аст. *Туғро*

**МЕҲТАРЗОДА** مهترزاده бузургзода; асилзода.

Ҳазор мард аз меҳтарзодагони вилоят дар он қалъа ҳастанд, то касе бероҳӣ ва саркашӣ натавонад кард. *Носири Хисрав*

**МЕҲТАРИН** مهترين калонтарин, бузургтарин.

Марде... чаҳор писар дошт, меҳтарин — ҷавоне фасеҳ ва адиб ва оқил. *Носири Хисрав*

**МЕҲТАРНАЖОД** مهترنژاد бузургзода; асилзода.

Миёни ду амзода вуслат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод... *Саъдӣ*

**МЕҲТАРОИН** مهترآئين бузургтабъ, олитабиат.

Дар миён буд марде озода,
Меҳтароину мӯҳташамзода. *Низомӣ*

**МЕҲТАРПАРАСТ** مهترپرست бузургпараст; сардорпараст.

Бирафтанд ҳар ду ба ҷои нишаст
Ҳуду номдорони меҳтарпараст. *Фирдавсӣ*

**МЕҲТАРӢ** مهتری бузургӣ; сардорӣ.

Меҳтарӣ гар ба коми шер-дар аст,
Шав, хатар кун, зи коми шер биҷӯй! *Ҳанзалаи Бодғесӣ*

Рои савоб он аст, ки чун аз дӯстӣ ниҳони душманӣ биандозад, аз хидматгорӣ андешаи меҳтарӣ дарьёбад. *«Нигории дониш»*

**МЕҲҶАМА** *а.* محجمه шиша, зарфи ҳаҷҷомат, шишаи хунгирӣ.

Дар рӯзгори вай як меҳҷама хун рехта нашавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МЕҲҶАН** *а.* محجن қуллоб, шаст, чангак.

Падид омад ҳилол аз ҷониби кӯҳ
Ба сони заъфаронолуда меҳҷан. *Манучеҳрӣ*

**МИА||МИАТ** *а.* مائة||مئة||مائه||مئه шумораи сад (100).

... Аз шуҳури санаи эҳдо ва самона ва миаи ҳиҷрӣ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИДОД** *а.* مداد сиёҳӣ (барои навиштан), мураккаб.

Ва ин қаламро давот намебояд, ки худ чандон ки бинависӣ, мидод дорад. *«Таърихи Систон»*

Нуқтаи холи ту бар лавҳи басар натвон зад,
Магар аз мардумаки дида мидоде талабем. *Ҳофиз*

Бар варақ натвон ба занҷири мидодаш банд кард,
Шаҳпари барқ аст бар дил мисраи барҷастаро. *Соиб*

**МИДҲАТ** *а.* مدحت мадҳ, ситоиш.

Ҳар замон мидҳате фиристам нав,
Эй, расонанда, зуд бош, ҳало! *Фаррухӣ*

Даҳ қасидасту чиҳил қитъа ҳама мидҳати ту,
Ки ба атрофи ҷаҳон мунташиру машҳур аст. *Анварӣ*

**МИЁН** I ميان **1.** дарун, дохил.

Нуҳ ва умматон дар миёни киштӣ буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ишқат андар миёни ҷон дорам,
Ҷон зи баҳри ту дар миён дорам. *Анварӣ*

**2.** камари инсон.
Гӯям: Зи тани хеш миёнат кунам, эй моҳ,
Гӯй: Натавон сохт зи як мӯй миёне. *Унсурӣ*

**миён бастан** (**ё барбастан, дарбастан**) а) камар бастан; б) *маҷ.* омода шудан, барои коре таҳийя ва омодагӣ дидан.

Қасе, к-ӯ ба ҷангат набандад миён,
Чунон соз, к-аз ту набинад зиён. *Фирдавсӣ*

Меҳмон бо дидаҳои гирьён видои мизбонро миён дарбасту ба забони ниёз мазмуни ин байти ҷигарсӯзи дилгудоз адо мекард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**миён чуст кардан** миёнро маҳкам бастан.
Ба яғмои Деҳлӣ миён карда чуст,
Миён карда чусту инон карда суст. *Ҳотифӣ*

**3.** камарбанд.

Буте, ки боғ пур аз гул шавад ба накҳати гул,
Чу гулбун ар бикушояд миёни боғ миён. *Котибӣ*

**4.** ғилофи шамшер, теғ ва ғ., ниём.

Шоҳе, ки рахши ӯро давлат бувад далел,
Шоҳе, ки теғи ӯро нусрат бувад миён. *Масъуди Саъд*

Чу аз дур Тӯси сипаҳбуд бидид,
Биғурриду теғ аз миён баркашид. *Фирдавсӣ*

**5. байн,** мобайн, васат; **миёни... байни...,** **мобайни...,** васати...

Ва Бухороро коргоҳе будааст миёни ҳисор ва шаҳристон, наздики масҷиди ҷомеъ ва дар вай бисот ва шодурвонҳо бофтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳаммол ин сангро дар миёни майдон биандохт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Шуд миёни баҳр пайдо бешае,
Васфи он берун зи ҳар андешае. *Ҷомӣ*

◇ **аз он миён, дар он миён** аз он ҷумла; мобайни онҳо.

Яке аз он миён забони таарруз дароз карду маломат кардан оғоз. *Саъдӣ*

Дар он миён ҷавоне буд, ки меваи унфувони шабобаш наврасида ва сабзаи гулистони узораш навдамида. *Саъдӣ*

**дар** (*ё* **андар**) **миён** дар ин мобайн, дар ин вақт.

Чу дуздон зи ҳам бок доранду бим,
Равад дар миён корвонӣ салим. *Саъдӣ*

Чу гургон писанданд бар ҳам газанд,
Баросояд андар миён гӯсфанд. *Саъдӣ*

**аз миён бардоштан** рафъ кардан, барҳам додан, аз байн бурдан, бартараф кардан.

... Ба латоифулҳиял ҳамаро аз миён бардошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**дар миён ниҳодан** изҳор кардан, гуфтан.

Розе, ки ниҳон хоҳӣ, бо кас дар миён манеҳ ва агарчи дӯст бошад, ки мар-он дӯстро низ дӯстон бошад ва ҳамчунин мусалсал. *Саъдӣ*

**дар миён омадан** воқеъ шудан.

Ҳадиси мӯймиёнон чу дар миён омад,
Ту дар хаёли ман ой аз он миён танҳо. *Ҷомӣ*

**МИЁН** II میان *шакли кӯтоҳшудаи* **ҳамьён.**

Заре, ки рӯи ман аз ҳаҷри ӯ занад шабу рӯз
Ба рағми ман ҳама дар симгун миён афганд. *Сироҷиддини Суккарӣ*

**МИЁНА** میانه **1.** дарун, дохил.

Қасе бе айб набвад дар замона,
Рутабро аста бошад дар миёна. *Абулмасали Бухороӣ*

**2.** васат, мобайн.

Ва аз сӯи ғарб з-он сӯи сипаҳ ба даҳ фарсанг ба миёнаи кӯҳҳо ҳад пайдо кардаст бар канори кӯҳ. *«Таърихи Систон»*

◇ **аз он миёна** аз он ҷумла.

Аз ҳар карона тири дуо кардаам равон,
Бошад, к-аз он миёна яке коргар шавад. *Ҳофиз*

**дар миёна** ҳозир, мавҷуд, дар майдон.

Чӣ ҷашни базмгоҳи хисравона,
Ҳазораш нозу неъмат дар миёна. *Шодӣ*

**МИЁНАК** میانک *шакли хурдӣ ва навозиши* **миён I.**

Чу бозигар ҳамерафтанд хам дода миёнакро,
Ба ҳалқ-андар яке ҳалқа, ба тан урьён, ба дил бирьён. (2) *Асҷадӣ*

**МИЁНАРАВ** میانه‌رو одами бетараф, васатрав, ҷӯяндаи вазъияти мӯътадил мобайни ду кас.

Миёнарав зи ду ҷониб нигоҳбон дорад. *Соиб*

**МИЁНГОҲ** میانگاه миёнҷой; **миёнгоҳи лашкар** қалби лашкар, маркази лашкар.

Миёнгоҳи лашкаршро ҳамчунин
Сипоҳе биёрост хубу гузин. *Фирдавсӣ*

**МИЁНДОРӢ** میانداری: **миёндорӣ кардан** изҳори тафохур кардан, сарфарозӣ ва мумтозӣ намудан.

Миён надориву дорам аҷаб, ки ҳар соат
Миёни маҷмаи хубон кунӣ миёндорӣ. *Ҳофиз*

**МИЁНИН** میانین дар миёна буда, миёнӣ.

Ин дарро панҷ тоқ аст ва аз ҳамаи ин тоқи миёнин бузургтар аст. *Носири Хисрав*

**МИЁНТИҲӢ** میان‌تهی дарунхолӣ.

Доно чу таблаи аттор аст хомӯш ва ҳунарнамой, ва нодон чу табли ғозӣ баландовоз ва миёнтиҳӣ. *Саъдӣ*

**МИЁНҶӢ||МИЁНЧӢ** میانجی||میانچی **1.** касе, ки дар байн восита шуда ду касро оштӣ медиҳад, ҷӯяндаи сулҳу салоҳи мобайни ду тараф.

Миёншон ҳаме доварӣ шуд дароз,
Миёнҷӣ биёмад яке сарфароз. *Фирдавсӣ*

**миёнҷӣ кардан** миёнчигӣ кардан, сулҳу салоҳ ҷустан байни ду тараф.

Миёнҷӣ чунон кун барои савоб,
Қи ҳам сих бар ҷо бувад, ҳам кабоб. *Низомӣ*

**2.** восита, миёнарав; **ба миёнҷии ...** ба воситаи ...

Ва хосияти офтоб он аст, ки чизҳоро ба акс гарм кунад, чун баробар шавад ва ба миёнҷии гармӣ баркашад, яъне ҷазб кунад. *Низомии Арӯзӣ*

**МИЁҲ** *а.* میاه *ҷ.* **моъ.**

Шавад паланг кашафвор дар миёни ҳаҷар,
Равад наҳанг садафвор дар миёни миёҳ. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

Пиёдагон дар роҳ ба ҳафри ҷоҳ ва эҳдоси миёҳ машғул шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИЖА** مژه мӯи милки чашм.

Тири мижа дар камони абрӯ
Баркарда итоб дovариро. *Анварӣ*

**МИЖГОН||МИЖАГОН** مژگان *ҷамъи* **1.** *ҷ.* **мижа.**

Сипаҳро ҳаме хор карду биронд,
Зи мижгон ҳаме хуни дил барфишонд. *Фирдавсӣ*

Маро донӣ, ки бе ту ҳол чун аст,
Ба ҳар мижгон ҳазорон қатра хун аст. *Анварӣ*

**2.** *киноя аз* нӯгҳои болоии гиёҳ, сабза.

Ҳар куҷо ишратхиром ояд насими навбаҳор,
Сабзаҳоро бояд аз мижгон бисот оростан. *Бедил*

**МИЗАЛЛА** *а.* مظله соябон, чатр.

Баргусаста тавилаҳо ба гизоф,
Бардарида мизаллаҳои масоф. *Саноӣ*

**МИЗАЛЛАДОР** مظله‌دار соябондор, чатрдор.

Ҳама бо зӯпинҳо ва тирҳо ва пайтобаҳо печида ва мизалладоре бо султон меравад. *Носири Хисрав*

**МИЗБОН** میزبان *ниг.* **мезбон.**

**МИЗБОНӢ** میزبانی *ниг.* **мезбонӣ.**

**МИЗЕҲ||МАЗЕҲ** مزیح *имолаи* **мизоҳ.**

Қашонӣ бад-ӯ гуфт: Қуят силеҳ,
Набинам ҳаме ҷуз фиребу мизеҳ. *Фирдавсӣ*

Шунидам, ки мегуфт гӯяндае
Мизеҳи ба афсона огандае. *Савдо*

**МИЗЕҶ** مزیج *имолаи* **мизоҷ.**

Онҷунонӣ зи ишқ табъу мизеҷ,
Ки насанҷӣ ба чашми оқил ҳеҷ. *Саноӣ*

**МИЗМАР** مزمر *ниг.* **мизмор** I.

**МИЗМОН** میزمان *ниг.* **мезмон.**

**МИЗМОР I ||МИЗМАР** مزمار||مزمر *мус.* най.

Зи мизмар тавба карда Зӯҳраи маст,
Ба ҷои зулфи чангаш субҳа дар даст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МИЗМОР** II *а.* مضمار майдони аспдавонӣ, ҷои пойга.

На ман, ки аҳли сухан гуфтанам дар ин маънӣ,
На марди асб давониданам дар ин мизмор. *Саъдӣ*

**МИЗМОРӢ** مزماری **1.** мансуб ба мизмор I; **2.** мизморнавоз, найнавоз.

Ноқусии дайри ошноӣ,
Мизмории базми бенавоӣ. *Ҷомӣ*

**МИЗОБ** میزاب обмӯрӣ, қубур, ғулба.

Чунончи, об аз мизоб ба ҳавз резанд, пас аз он обро аз ҳавз гирифта ба атрофи оташкада пошанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МИЗОН** *а.* میزان **1.** тарозу, олате ки бо он чизҳоро бармекашанд.

Васфи қаддашро ба мизони хирад санҷидаам,
Офарин бар эътидоли табъи мавзунам кунед!
*Ҳилолӣ*

Номи ӯ дебочаи девони ақл,
Ҳукми ӯ санҷидаи мизони адл. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* санҷанда, тақдиркунанда.

Соате мизони Зайдӣ, соате мавзуни Амр,
Баъд аз ин мизони худ шав, то шавӣ мавзуни хеш.
*Шамси Табрезӣ*

**3.** *нуҷ.* бурҷи ҳафтум аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ.

Соҳибо, рои рафеат, ки ба меъёри назар
Ҳаст пайваста чу Мизони фалак ҳодисасанҷ.
*Анварӣ*

**МИЗОҲ** *а.* مزاح ҳазл ва шӯхӣ.

**МИЗОҶ** *а.* مزاج **1.** сиришт, ниҳод; табиат, хулқ.

Ғазаб ва хашм бар ман ва мизоҷи ман муставлист.
*Авфӣ*

Сипанди ман надорад тоби маҳтоби ту сангиндил,
Мизоҷи саркаше дорӣ, ки месӯзонад оташро. *Соиб*

Пас, агар кибр дар мизоҷаш ғалаба дорад, саъй кунад, то дар ҳамаи умур майл ба ҷониби афв кунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** омезиш, омезиши чизҳо, ҳамчун қанд бо об ва ғ.

Ин ҷисмҳоро таркиб афтад на ба иттифоқ бошад, бал аз мизоҷи қувватҳои ҷисмҳои пешин.
*Ибни Сино*

**3.** ҳолат, аҳвол, вазъи ҳол; **мизоҷи баргашта** вазъи аз эътидол баромада, хиратабиатӣ, парешонии авзоъ.

Чу диданд баргашта ӯро мизоҷ,
Суханро надоданд дигар лаҷоҷ. *Савдо*

**мустақим будани мизоҷ** мӯътадил, солим, устувор будани табиат.

Файласуфони Юнон гуфтаанд: Мизоҷ агарчи мустақим бувад, эътимоди бақоро нашояд ва мараз агарчи ҳоил бувад, далолати куллӣ бар ҳалок накунад. *Саъдӣ*

◇ **як мизоҷ доштан** баробар будан.

Сангпушт гуфт: Рост мегӯӣ ва иқрору инкори ман як мизоҷ дорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МИЗОҶДОН** مزاجدان шиносандаи мизоҷҳо, донандаи табиати одамон, ҳолдон.

Султон гуфт: Он чӣ ман медонам, ту намедонӣ; ин мардро дар илми нуҷум назире нест, аммо ҳакими комил он аст, ки мизоҷдон бошад.
*«Таърихи Фаришта»*

**МИЗРОБ** *а.* مضراب *мус.* нохунак, асбобест, ки бо он танбур, рубоб ва олатҳои дигари ториро менавозанд.

Заданд он мутрибони нағманайранг
Зи аввал гармтар мизроб бар чанг. *Нозим*

Қомати мо чанг шуд андар симоъи аҳли дард,
Ҷуз ба мизроби ғамат ин чангро натвон навохт.
*Ҷомӣ*

Сандуқи синаи худро ба мизроби нохун аз рашки ӯ харош намудӣ. *Восифӣ*

**МИЗРОҚ** *а.* مزراق найза.

Каманди Рустами Дастон на бас бошад рикоби ӯ,
Чунон чун гурзи Афридун на бас мисмору мизроқаш. *Манучеҳрӣ*

Зи хомаи ту Аторуд ҳаме сар афрозад,
Чунон куҷо араб аз румҳу дайлам аз мизроқ.
*Муиззӣ*

**МИКАСТ** مکست: **шикасту микаст** пуршикан ва печ дар печ (сифати зулф, мӯй).

Ой аз он чун чароғ пешонӣ,
Ой аз он зулфаки шикасту микаст! *Рӯдакӣ*

**МИКНОС** *а.* مکناس ҷорӯб.

Фарш бе фаррош печида шавад?
Хона бе микнос рӯбида шавад? *Румӣ*

**МИКСОР** *а.* مکثار пургӯй.

Ҳар гоҳ ки маонӣ мутобеи алфоз афтад, сухан дароз шавад ва котибро миксор хонанд.
*Низомии Арӯзӣ*

**МИКЬЁЛ** *а.* مکیال паймонаи санҷиши моеот, ғалла ва ғ.

Ҳакими мутлақ ва файласуфи аъзам Аристотолис ин нақдро ба қистоси мантиқ бисохт ва ба маҳаки ҳудуд нақд кард ва ба микьёли қиёс паймуд.
*Низомии Арӯзӣ*

**МИЛ** I *а.* میل **1.** сурмаҷӯб, милҷӯб, ҷӯби қаламчашакли нӯгборик, ки бо он ба чашм сурма мемоланд.

Чу дар сурма зад чашми хуршед мил,
Фурӯ рехт гавҳар ба дарьёи Нил. *Низомӣ*

**2.** сихи оҳанини тафсон барои сӯзонда нобино кардани чашм; **мил дар чашм кашидан** нобино кардан.

Малик ҳукм кард, то дасту пои ӯро бурида ва мил дар чашми ӯ кашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИЛ** II *а.* میل **1.** миқьёси паймоиши масофат, сеяки фарсанг, ки аз чор ҳазор қадам ё газ иборат аст.

[Малик Шамсулмулк] пайвастаи Шамсобод чорогоҳе сохт... ва онро деворҳо устувор сохт ба миқдори як мил. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба майдон чу дартохтӣ жанда пил,
Фалак боз мондӣ аз ӯ ҳафт мил. *Хоҷу*

2. сутун ё харсанги дароз барои ҷудо кардани сарҳадҳо; сутуни махсусе, ки барои аломати масоҳати ҳар як мил дар сари роҳҳо шинонда мешавад.

Зи майдонш холӣ набудӣ чу мил,
Ҳама вақт паҳлуи аспаш чу пил. *Саъдӣ*

[Ғозон] аз он ҷо фармуд, миле бисохтанд, ки муғулон онро «убо» мегӯянд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МИЛА** ميله сутун барои аломати масофати як мил; *ниг.* **мил** II 2.

Ва [Амр] ҳазор работ кард ва понсад масҷиди одина ва манора кард, дуни пулҳо ва милаҳои биёбон. *«Таърихи Систон»*

**МИЛАЛ** *а.* ملل *ҷ.* **миллат.**

Амир Қаро-Юсуф дар ҳаволии Уҷон ҷони ширинро видоъ фармуда, мулку милалро ба гумоштагони ҳазрати хоқон Саид гузошт. (3) *«Равзат-ус-сафо»*

Ва моро аз лавозим аст, ки таҳқиқи милали аҳли олам кунем ва сара аз сақат маълум кунем. (3) *Аҳмади Дониш*

**МИЛВОҲ** *а.* ملواح мурғе, ки вақти шикор барои фиреб дода овардани мурғони дигар ба дом баста мешавад.

Ба милвоҳи макр, ки бар доми ғадр баста будам, мурғи дилҳо қайд кардам. *Авфӣ*

**МИЛК** I ملک *ниг.* **мулк** I.

**МИЛК** II ملک сафедии буни нохун.

Милк аз нохун ҳаме ҷудо хоҳӣ кард,
Дардат кунад, эй дӯст, хато хоҳӣ кард. *Аҳмади Бармак*

**МИЛЛАТ** *а.* ملت **1.** дин, мазҳаб.

Эй туро мардумӣ шариату кеш,
Эй туро ҷуд миллату мазҳаб! *Фаррухӣ*

Дини эшон ҳамон шариат ва миллати Одам ва Шиш буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** уммат, мардуми ҳаммазҳаб.

... Ва аз сулаҳои умматанд, на аз фусақои миллат. *Аҳмади Дониш*

**3.** халқ.

Ҷанги ҳафтоду ду миллат ҳамаро узр бинеҳ,
Чун надиданд ҳақиқат, раҳи афсона заданд. *Ҳофиз*

**МИЛОВ** ميلاو шогирд.

Устои замона милов аст,
Шери гардун зи ҳайбаташ гов аст. *Абулхайр*

**МИЛОВИЯ** ميلاويه шогирдона, пуле, ки ба шогирд ва монанди он дода мешавад, ҳаққи хидмати шогирд.

Милови манӣ, эй фағу устоди туам ман,
Пеш ою се бӯса деҳу миловия бистон. *Рӯдакӣ*

**МИЛОД** *а.* ميلاد таваллуд, рӯзи таваллуд (махсусан таваллуди одами бузург).

Аз толеи милоди ту диданд расадҳо
Ахтаршуморон румию юнонию мой. *Хоқонӣ*

◇ **милоди Исо** (*ё* **Масеҳ**) соле, ки солшумории христианӣ аз он сар мешавад.

**МИЛОДӢ** *а.* ميلادی солшумории христианӣ.

**МИЛОК** *а.* ملاک қисми асосии чизе, мояи асосии чизе, асли чизе.

Милок дар касби ин малака тазаккури иштироки афроди инсонӣ аст дар умури фитрӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МИЛҲ** *а.* ملح намак.

Милҳу қальё коми хушат шӯр кард,
Шӯра охир чашми ақлат кӯр кард. *Бедил*

**милҳи уҷоҷ** намаки шӯр.

Ба чашми ҷон ту чароғе, ки дар миёни зуҷоҷӣ,
Зи ишқ оби ҳаётӣ, зи ақл милҳи уҷоҷӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**МИМ** *а.* ميم номи ҳарфи бисту ҳаштӯми алифбои арабии тоҷикӣ م, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 40 баробар аст; дар ашъори лирикӣ аз ҷиҳати сарбастагӣ ба даҳони маъшуқа ташбеҳ карда мешавад.

Лом якпоя то фуруд овард,
Мимаш оинаи намуд овард. *Бедил*

Ба ёди ҳасрати мими даҳонат
Қади ушшоқ аз ғам ҳамчу нун аст. *Туғрал*

**мими лаъл** *киноя аз* даҳон.

**МИН** *а.* من *пешоянд* ба маънои 'аз'; дар калимаҳои мураккаб, ибора ва ҷумлаҳои арабӣ ба кор меравад, ҳамчун, 'минҷумла — аз ҷумла; 'минбаъд — баъд аз ин'; 'минкулли ҷониб — аз ҳама тараф' ва ғ.

**МИНАЛВУҶӮҲ** *а.* من الوجوه аз ваҷҳҳо, аз ҷиҳатҳо; аз рӯйҳо ва суратҳо; **ба ҳеҷ ваҷҳ миналвуҷӯҳ** ба ҳеҷ сурат.

Чун Искандар бар он вуқуф ёфт, хост эшонро ба қайди тасарруф даровара таъдиби балеғ фармояд, ба ҳеҷ ваҷҳ миналвуҷӯҳ муяссар нашуд. *«Фатҳнома»*

**МИНАН** *а.* منن *ҷ.* **миннат.**

**МИНАССА** *а.* منصه **1.** ҷои зоҳир ва намоён шудани чизе; **минассаи зуҳур** маҳалли зуҳур, маърaз, мазҳар.

Фармуд ҷамоли мақсуд вақте бар минассаи зуҳур ҷилвагарояд, ки Мирзо Ҷаҳоншоҳ дасти тасарруф... кӯтоҳ кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва тақдири қодири алалитлоқ ба минассаи зуҳур ва буруз бирасад. *Аҳмади Дониш*

**2.** тахт ва курсӣ, ки арӯсро ороста болои он шинонда, ба домод ва дигарон нишон медиҳанд.

Арӯси мамлакат, ки ёри қадими султон буд, бурқаъ барфиканда, ҷамоли матлуб ва чеҳраи мақсуд бар минассаи орзу ҷилвагар омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИНБАР** *а.* منبر **1.** ҷои хутбахонӣ, ҷои ваъзгӯӣ дар масҷид.

Гардани гул минбари булбул шуда,
Зулфи бунафша камари гул шуда. *Низомӣ*

Воизон, к-ин ҷилва дар меҳробу минбар мекунанд,
Чун ба хилват мераванд, он кори дигар мекунанд. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* ҷойгоҳи баланд, мақоми баланд.

Бад-ин дашт ҳам дору ҳам минбар аст,
Ки равшан ҷаҳон зери теғ андар аст. *Фирдавсӣ*

3. пештахтаи нонвоён, ки зуволаро ба рӯи он паҳн мекунанд.

Фарози минбари хаббоз курси гарм пиндорӣ,
Ки хуршеди ҷаҳонтоб аст толеъгашта аз гардун.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **минбар ниҳодан** шарҳ додан, таъриф кардан.

То ки аслу насли ӯро бардиҳанд,
Дар баёни фазли ӯ минбар ниҳанд. *Румӣ*

**МИНБАРШИКАН** منبرشکن *кинояи аз* воизи риёкор.

Минбаршиканонро чӣ тараққӣ шавад аз ваъз
З-ин сон, ки фуруд омада дар пояи пастанд.
*Ҷомӣ*

**МИНБАЪД** *а.* من بعد баъд аз ин, пас аз ин.

[Кабутар] гуфт: Таваққӯъ дорам, ки минбаъд дафтари машаққат бар ман нахонӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Эй Ибни Ямин, зоҳиду сӯфӣ хама мастанд,
Минбаъд дари ошиқӣ чолок тавон зад.
*Ибни Ямин*

**МИНВОЛ** *а.* منوال равиш, услуб, тарз, тавр; навъ, тариқ.

[Кабутар] гуфт: эй ёри писандида, куҷо будӣ ва кайфияти аҳвол бар чӣ минвол аст?
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Буд то чанд шаб дар ин минвол,
Компониву айшу қасру висол. *Мушфиқӣ*

Ба ин минвол то шаби тира ба поён расид ва субҳи равшанрӯй аз уфуқи машриқ оғози тулӯъ кард.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МИНДАЛ‖МИНДИЛ** *а.* مندل‖مندیل *ниг.* **мандил.**

**МИННАТ** *а.* منت 1. эҳсон, некӣ, марҳамат.

Ӯ маро мамнуни миннати худ гардонид. *Авфӣ*

Шукри ин миннати фаровон ба ҷой орам.
*Авфӣ*

2. шукр; сипос.

Миннате бошад зи ту бар ҷони ман,
Гар барӣ ин сустӣ аз дандони ман. *Ҷомӣ*

Худойро миннат, ки баъд аз тамоми ин рисола хеҷ кас аз он напурсид. *Аҳмади Дониш*

3. инъом ва некии боиллату ғараз, ба касе некие карда онро ба ёди вай овардан.

Олудаи миннати касон кам шав,
То якшаба дар висоқи ту нон аст. *Анварӣ*

Пайкарам гардад ғубору яъс бархезад зи хок
Бех, ки дасти миннати афлок бардорад маро.
*Бедил*

◇ **(бори) миннат кашидан** (*ё* **бурдан**) зиллату хории некии касеро кашидан.

Ҳар кӣ нон аз амали хеш хӯрад,
Миннати Ҳотами Той набарад. *Саъдӣ*

Он шуд, ки бори миннати маллоҳ бурдаме,
Гавҳар чу даст дод, ба дарьё чӣ ҳоҷат аст?
*Ҳофиз*

**миннат ниҳодан** изҳори накӯиҳои худ кардан ба некидида; ба ягон кас некӣ карда аз вай миннатдорӣ талабидан.

Бибахш ва миннат манеҳ, ки нафъи он ба ту боз мегардад. *Саъдӣ*

Туро шояд аз баҳри ман хидмате,
На хидмат, ки бар ман ниҳӣ миннате. *Савдо*

**миннати ҷонӣ ниҳодан, миннат бар ҷон ниҳодан** ба воситаи некӣ дили касеро ёфтан, касеро аз таги дил мамнун гардонидан.

Бар ман ҳаққе бузург собит кардӣ ва миннати ҷонӣ бар ман ниҳодӣ. *Авфӣ*

Дӯш меҳмони лаби ҷонон шудам,
Узр гуфту миннатам бар ҷон ниҳод.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МИННАТПАЗИР** منت‌پذیر миннатдор, сипосгузор, мамнун.

Ба теғам гар занад, дасташ нагирам,
В-агар тирам занад, миннатпазирам. *Ҳофиз*

**МИНО** I مینا 1. обгина, шиша (ҳамчун ҷисм, модда); обгинаи рангин, ки рӯи онро бо тилло ё нуқра наққошӣ мекунанд.

Ҳар куҷо пуӣ, зи мино хирманест,
Ҳар куҷо ҷӯӣ, зи дебо хиргаҳест. *Манучеҳрӣ*

2. *маҷ.* кабуд, осмониранг, сабзранг; **(ин) гунбади мино** *киноя аз* осмони кабуд.

Ҷуръаи ҷом бар ин тахти равон афшонам,
Ғулғули чанг дар ин гунбади мино фиганам.
*Ҳофиз*

**ин ҳафт мино** *киноя аз* ҳафт қабати осмон (мувофиқи ақидаи қадимиён); 3. шиша, зарфи шишагӣ.

Ғубори хотири озодагон машав, Бепул,
На ҳар қинина ба минои бода мемонад. *Савдо*

Маро бе рӯи он оху нигаҳ ором ҳосил нест,
Чу бе май ранги сурхӣ кай бувад минои холиро.
*Васлӣ*

**МИНО** II مینا манораи баланди чароғдор, ки бароӣ ба киштиҳо нишон додани роҳи бехатар дар соҳили баҳр устувор карда мешавад.

Ва бештар шаҳрҳои соҳилро миност ва он чизест, ки ҷиҳати муҳофазати киштиҳо сохтаанд.
*Носири Хисрав*

**МИНОРАНГ** مینارنگ 1. осмонранг, ба ранги кабуд; 2. сабзранг.

Марғзоре дид, саводи миноранги ӯ аз равзаи мину дилкушотар. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **(ин) кӯзпушти миноранг** *киноя аз* осмон.

Қасе чӣ донад, к-ин кӯзпушти миноранг
Чӣ гуна мулеи озори мардуми доност. *Анварӣ*

**МИНОФОМ** مینافام кабуд, осмонранг, нилгун; ◇ **чархи минофом** *киноя аз* осмони нилгун.

Ирам ороми дил ниҳодаш ном
Хонд менуш чархи минофом. *Низомӣ*

**МИНОӢ** مینائی мансуб ба мино; ◇ **(ин) доираи миноӣ** *киноя аз* осмон.

Он ки пурнақш зад ин доираи миноӣ,
Қас надонист, ки дар гардиши паргор чӣ кард.
*Ҳофиз*

**МИНТАҚА** *а.* منطقه камарбанд, миёнбанд.

Замин дар муқобили сипеҳри барин даромада, дар мувозоти Қаҳкашон гардун аз ҷӯи Ҷайҳун минтақа бар миён баста. *Восифӣ*

Ду ҳазор ғулом аз мамолики хос наздики маҷлис биистоданд, бо қабоҳои мулавван ва минтақаҳои зар дар баробари ҳам саф кашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИНТАҚАТУЛБУРУҶ** *а.* منطقةالبروج *нуҷ.* доираест, ки замин ҳаракати худро дар он анҷом медиҳад ва он ба 12 қисмат (бурҷ) ҷудо мешавад: Ҳамал, Савр, Ҷавзо, Саратон, Асад, Сунбула, Мизон, Ақраб, Қавс, Ҷадй, Далв, Ҳут. Муддати гузаштани замин аз яке аз ин 12 қисмат (бурҷ) ба як моҳи шамсӣ баробар аст ва ҳар моҳи шамсӣ ба номи ҳамон бурҷ номида мешавад.

**МИНФАХ** *а.* منفخ дами оҳангар.

Дар охир минфахи тадбири ҳаддод
Диҳад аз нашъаи миқнотияш ёд. *Бедил*

**МИНХАР||МИНХОР** *а.* منخر||منخار сӯрохи бинӣ.

Аз минхари ӯ [аждаҳо] боде самум вазидан гирифтӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИНХАРАЙН** *а.* منخرين *шакли дугонаи* **минхар.**

Дар зуком инсибобҳои табоҳ
Ба суви минхарайн кушояд роҳ. *Саноӣ*

**МИНХОР** *а.* منخار *ниг.* **минхар.**

**МИНШАФА** *а.* منشفه мандил, сачоқ.

Сарое некӯ дидам, фарше некӯ ва маҷлисе некӯ, ресмоне баста ва миншафа бар он афканда. *Ҷомӣ*

**МИНШОР** *а.* منشار арра.

Тоҷ бар сар ниҳода бадкирдор,
Ки аз он тоҷ хубтар миншор. *Саноӣ*

[Заҳҳок] фармуд, то ба устухони моҳӣ, ки ба миншор шабоҳат дошт, Ҷамшедро ба ду ним карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИНҚАЛ** *а.* منقل *ниг.* **манқал.**

**МИНҚАЛО(Й)** *т.-м.* منقلا(ی) фавҷи пешоҳанги лашкар.

Темур, Қутлуқ Ӯғлон ва Санҷақ-Баҳодур ба расми минқалой аз пеш равон шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аламҳо қад афрохт аз минқало,
Чу болои хубон саросар ба ло. *Ҳотифӣ*

**МИНҚОР** *а.* منقار **1.** нӯли мурғон, нӯли паррандагон.

Биҳиштӣ мурғаке омад ба гулзор,
Рабуд он анбарин гулро ба минқор. *Низомӣ*

Булбуле... рӯй бар сафҳаи гул ниҳода менолид ва авроқи зарнигори гул ба минқори тез аз якдигар мегусехт. *«Нигори дониш»*

**2.** *маҷ.* нӯг.

Пари тиру минқори пайкони тез
Кунанд аз шағаб ҷаъбаро рез-рез. *Низомӣ*

**3.** қаламн филизӣ барои кандакорӣ дар санг ва чӯб; ◇ **минқори** магас хартумчаи магас.

Мардуми чашмам зи мижгон ашк мерезад, вале
Оби дарьё кам намегардад зи минқори магас. *Фузулӣ*

**МИНҚОРГОҲ** منقارگاه ҷои пӯлзанӣ.

Мағзи сар тӯъмаи калоғон сохт,
Дида минқоргоҳи зоғон сохт. *Ҷомӣ*

**МИНҲАТ** *а.* منحت ато, бахшиш.

Фарқ нокарда минҳат аз меҳнат,
Ақл аз эшон бидошта иддат. *Саноӣ*

**МИНҲОҶ** *а.* منهاج роҳи рост ва кушода, роҳи фарох.

**МИНҶАЛ** *а.* منجل дос; **минҷал задан** даравидан бо дос.

Вақти бидрудан, гаҳи минҷал задан,
Рӯзи подош омаду пайдо шудан. *Румӣ*

**МИОД||МЕОД** *а.* ميعاد **1.** ваъдагоҳ, ҷои ваъда, ҷое, ки аз рӯи ваъда муайян карда шудааст.

Фиристода бад-ин миоди дилкаш,
Ба тоатгоҳи фармон боз шуд хаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** вақте, ки аз рӯи ваъда муайян карда шудааст, мӯҳлат.

Агар раис ва раоё тағофул варзанд ва ба миоде, ки муайян шуда, вуҷӯҳ нарасонанд, муҳассил эшонро бигирад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Гузашт умру накардӣ вафо ба ваъдаи хеш,
Магар ба ваъдаи ту рӯзи ҳашр миод аст? *Шоҳин*

**3.** ваъда.

Пас ба қосид мард дандон сахт кард,
То бидонад сидқи он миоди мард. *Румӣ*

Шаб омад шабехун раҳо карданист,
Ба миоди фардо вафо карданист. *Низомӣ*

**миод ниҳодан** ваъда додан, қавлу қарор кардан.

... Миод ниҳоданд бар он, ки ҳар ду дар Самарқанд дидор кунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Сайёдҳо ба якдигар миоде ниҳода, барои дом овардан бишитофтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**4.** мулоқот, вохӯрдӣ; **миод кардан** мулоқот кардан.

Ёрон, чу ба иттифоқ миод кунед,
Худро ба ҷамоли якдигар шод кунед,
Соқӣ чу маи муғона бар каф гирад,
Бечора маро ҳам ба дуо ёд кунед! *Хайём*

**МИОДГОҲ||МЕОДГОҲ||МИОДГАҲ** ميعادگاه||ميعادگه ваъдагоҳ, ҷое, ки аз рӯи ваъда муайян карда шудааст (барои мулоқот, иҷрои коре ва ғ.).

Чу Ширинро зи қаср овард Шопур,
Маликро ёфт аз миодгаҳ дур. *Низомӣ*

Чу лашкар даромад ба миодгоҳ,
Шуд ороста ҳар ду саффи сипоҳ. *Ҳотифӣ*

**МИОТ** *а.* مآت *ҷ.* **миа.**

Чингизхон шаҳрро гирифта, бо замин ҳамвор сохта ва бино бар расму одати маълуф халоиқро бар миот ва улуф қисмат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИР** *а.* مير *шакли кӯтоҳшудаи* **амир.**

Дари миру вазиру султонро
Бе василат магард пероман,
Сагу дарбон чу ёфтанд ғариб,
Ин гиребонш гирад, он — доман. *Саъдӣ*

**мири асас** миршаб, шаҳна, сардори полиция.

Ишрати шабгир кун, май нӯш, к-андар роҳи ишқ
Шабравонро ошноиҳост бо мири асас. *Ҳофиз*

**мири бор** раиси ҳузури подшоҳӣ, раиси ташрифоти боргоҳ; **мири маҷлис** раиси маҷлис.

Бас кунам, то нукта гӯяд мири маҷлис бо шумо,
Достонҳои хафӣ аз маҷлиси пинҳони хеш.
*Шамси Табрезӣ*

**мири мутоъ** амире, ки ба вай итоат мекунанд, фармонфармо.

Ниҳам чор болиш дар айвони иззат,
Занам панҷ навбат чу мири мутое. *Хоқонӣ*

**МИРА** ميره хоҷа, бузург.

Яксара мира ҳама бод асту дам,
Якдила мира ҳама макру мирест.
*Ҳакими Ғамнок*

Чун хосаи хидмати ту шоям
З-ин мираву мир чун гироям. *Хоқонӣ*

**МИРВАҲА** *а.* مروحه *бодбезак.*

[Малик] обидро дид... бар болиши дебо такья зада ва ғуломи парипайкар ба мирваҳаи товусӣ бар болои сар истода. *Саъдӣ*

Дарвеш... мирваҳа баргирифт ва ӯро бод мекард. *Ҷомӣ*

**МИРЗО** ميرزا||مرزا *шакли кӯтоҳшудаи* **амирзода 1.** котиб, муншӣ; **2.** дар охири номи шаҳзодагони сайиднасаб, мас. 'Иброҳим-Мирзо', ва дар аввали номи одамони босаводи зиёӣ зикр меёбад, ҳамчун 'Мирзо Иброҳим', 'Мирзо Абдулқодири Бедил'; **3.** дар Ҳиндустон — лақаби авлоди сардорони лашкар.

**МИРКАН** *а.* مركن тағораи ҷомашӯӣ, лаган.

Имрӯз думарда пеш гирад миркан,
Фардо гӯяд: Турбе аз ин ҷо баркан! *Саъдӣ*

**МИРО(Ъ)** *а.* مرا||مراء ситезакорӣ, хусумат, ҷидол бо касе.

Басо кохо, ки Маҳмудаш бино кард,
Ки аз рифъат ҳаме бо маҳ миро кард.
*Низомии Арӯзӣ*

Асбоби ғазаб даҳ аст: аввал уҷб, дуввум ифтихор, севум мироъ, чаҳорум лаҷоҷ...
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МИРОБ** ميرآب амири об, мутасаддии тақсими об, сардори об.

...Ҳар моҳе ё ду моҳе сад ҳазор танга ба номи мироб ё мири асас санад бинависанд ва бифиристанд, ки ин маблағ танга ба давлатхона равона кунад. *Аҳмади Дониш*

**МИРОН(И)ДАН** ميراندن||ميرانيدن муронидан, вафот кунондан, дучори марг гардонидан; кушондан.

Баъд аз инқизои он муддат шуморо бимиронам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МИРОС||МЕРОС** *а.* ميراث молу мулке, ки аз одами мурда ба вараса боқӣ мемонад.

Ба хонаи ӯ яке танӯр буд, ки аз Одам ба вай мирос омада буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мироси падар хоҳӣ, касби падар омӯз,
К-ин моли ҷаҳон сарф тавон кард ба ду рӯз.
*Саъдӣ*

**МИРОСХОР||МЕРОСХОР** ميراثخوار меросхӯр, ворис, он кӣ мероси касе ба вай расидааст.

Донам, ки ҳеҷ кас накунад марсият маро,
Донам, ки мурда бар дили миросхор хор. *Кисоӣ*

**МИРОЪ** *а.* مراء *ниг.* **миро(ъ).**

**МИРРИХ** *а.* مريخ *нуҷ.* номи сайёраи Баҳром (Марс), ки мунаҷҷимони қадим онро ҳамчун барангезандаи ҷангу қитол ҳисоб мекарданд.

Бибахшад Муштарӣ дастору мусҳаф,
Диҳад Миррих ҳолӣ теғу ҷавшан. *Хоқонӣ*

Биёвар май, ки натвон шуд зи макри осмон эмин
Ба лаъби Зӯҳраи ҷангию Миррихи силаҳшӯраш.
*Ҳофиз*

**МИРРИХНАБАРД** مريخ نبرد бисьёр ҷанговар, ҷангҷӯй, ҷанговари далер.

Эй ба шоҳӣ зи ҳама шоҳон мард,
Муштариталъату миррихнабард... *Анварӣ*

**МИРСОД** *а.* مرصاد **1.** ҷои дидбонӣ, ҷое ки аз он чизеро мушоҳида мекунанд.

З-он сӯ фалак аст нек равшан,
Он ҷо малакест баста мирсод. *Шамси Табрезӣ*

**2.** роҳи калон, роҳи васеъ, шоҳроҳ.

**МИРСОТ** *а.* مرساة лангар.

**МИРУК** ميروك мӯрча; як навъ аз мӯрча, ки бол дорад.

Чу мирукро бол гардад ҳазор,
Барорад пар аз гардиши рӯзгор. *Унсурӣ*

**МИРФАҚ** *а.* مرفق оринҷ.

Амр даст баровард ва шамшер бар дасти ӯ омада, аз мирфақ ҷудо гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИРЪОТ** *а.* مرآت оина.

Ҳусни ту аз тасарруфи машшота фориғ аст,
Миръоти офтоб чӣ мӯҳтоҷи сайқал аст? *Ҷомӣ*

Амир Муҳаммад ба сайқали калимоти меҳрангез занги хавф аз миръоти замири ӯ зоил гардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МИРӢ** ميرى амирӣ, фармондиҳӣ, фармон додан.

Нагӯям бӯсаро мирӣ ба ман деҳ,
Лабатро ҷошнигире ба ман деҳ! *Низомӣ*

**МИРҶАЛ** *а.* مرجل дег, деги калон.

Маликро чунон гарм кард ин хабар,
Ки ҷӯшаш баромад чу мирҷал ба сар. *Саъдӣ*

**МИС** مس фулузи серистеъмоли сурхранг.

Мисе, к-аз он маро дастина созанд,
Беҳ аз симе, ки дар дастам гудозанд. *Низомӣ*

Қасе дид саҳрои маҳшар ба хоб,
Миси тафта рӯи замин з-офтоб. *Саъдӣ*

**МИСБОҲ** *а.* مصباح **1.** чароғ; фонус; машъал.

Сабр мисбоҳи умедворист. *Авфӣ*

Ба бӯи субҳ чу Ҳофиз шабе ба рӯз оварад,
Ки бишкуфад гули айшат зи шӯълаи мисбоҳ.
*Ҳофиз*

Чу гардад ҷашми мисбоҳат мунаввар
Ҳақиқат бинӣ он дам дар баробар.
*Бадрии Кашмирӣ*

2. қадаҳи шароб, косаи калон барои нӯшидани шароби сабӯҳӣ.

*Наҳанги ишқ, ки дар баҳри дил падид омад,*
Фурӯ кашид ҷаҳонро ба як дам ин мисбоҳ.
*Ибни Ямин*

**МИСВОК** *а.* مسواک дандоншӯяк, лифи чӯбини махсус, ки бо он дандонҳоро молида пок мекардаанд (дар вақти дастурӯшӯӣ).

Дар муҳаббат *лаби хушку мижаи тар боист,*
Ҳезуми тар нафурӯшанд ба мисвок ин ҷо. *Соиб*

Роҷпутон вақти субҳ аксаре ба мисвок кардан ва таҳорат кардан мераванд. *«Таърихи Фаришта»*

**МИСДОҚ** *а.* مصداق далел, исбот, ҳуҷҷат, гувоҳ.

...Омадаам ва мисдоқи қавли худ овардаам. *Авфӣ*

**МИСҚ** *а.* مسک *шакли арабишудаи* **мушк.**

**МИСКИН** *а.* مسکین 1. фақир, бечиз.

Марди мискинро ризову меҳри ӯ Қорун кунад,
Марди Қорунро хилофу қаҳри ӯ мискин кунад.
*Ломеӣ*

Ин ки хоҳӣ дод бахши ғам ба мискинони хеш,
Чун манат мискинтарам, аввал маро фармо насиб.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. бечора; нотавон, оҷиз.

Дар роҳ саге дид лоғар ва мискин. *Авфӣ*

То чанд нозу саркашӣ? Охир ба ҷон омад дилам,
Бар ошиқи мискини худ з-ин беш истиғно макун!
*Хилолӣ*

◇ **паҳлуи мискин шикам пур кардан** моли мардум хӯрдан.

Бимурд аз тиҳидастӣ озодмард,
Зи паҳлуи мискин шикам пур накард. *Саъдӣ*

**МИСКИННАВОЗӢ** مسکین‌نوازی лутфу марҳамат нисбат ба бечорагон ва фақирон, фақирнавозӣ.

Хуш шудам з-он ҷорасозиҳои ӯ,
Шод аз он мискиннавозиҳои ӯ. *Ҷомӣ*

**МИСКИНӢ** مسکینی 1. фақирӣ, бечизӣ; 2. бечорагӣ; нотавонӣ, оҷизӣ.

Бар ин остон аҷзу мискинният
Беҳ аз тоату хештанбинният. *Саъдӣ*

Ба мо он сӯфии бинибурида
Ба ғайр аз аҷзу мискинӣ надорад;
Нашояд ҷурми худбинӣ ба ӯ баст,
Ки он бечора худ бинӣ надорад. *Камоли Хуҷандӣ*

**МИСЛ** *а.* مثل монанд, назир.

**МИСМАЪ** *а.* مسمع узви сомеа, узви шунавоӣ, гӯш.

Эй хунук он к-ӯ зи аввал он шунид,
Қ-аш укулу мисмаи мардон шунид. *Румӣ*

**МИСМОР** *а.* مسمار мех.

Даҳанро ба мисмор бардӯхтан.
Беҳ аз гуфтану гуфтаро сӯхтан. *Низомӣ*

Зи шавқаш мӯй дар тан хор гашта,
Мижа дар чашмҳо мисмор гашта. *Хисрави Деҳлавӣ*

То дари дурҷи гӯёӣ ба мисмори хомӯшӣ баста бошад,... дар чамани зиндагонӣ ҳама раёҳини саломат рӯяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мисмор кардан** мех кардан, парчин кардан, пӯшида маҳкам карда мондан бо мех, мас. дари хонаро.

Чу кард *бар дилам абвоби файзро* мисмор,
Чӣ суд аз он, ки кунад дар суханварӣ самарам.
*Ҷомӣ*

◇ **хонаро мисмор кардан** хонаро вайрон кардан.

Аммо як мисмори он чунон маҳкам нишаста буд, ки агар хонаро мисмор мекардӣ, барнамеомад.
*Неъматхони Олӣ*

**ду дида чу мисмор бар дар аст** *киноя аз* камоли интизорӣ, бисьёр интизорӣ кашидан.

**МИСОЛ** *а.* مثال 1. шабеҳ, монанд, назир.

... Ки эй офтоби сипеҳри ҷамол
Надида ба хубӣ сипеҳрат мисол. *Хоҷу*

Чӣ нишон гӯямат, эй ёр, ки он нодираро
Натавон гуфт мисоле, натавон зад масале. *Ҷомӣ*

**(бар) мисоли ...** монанди ...

Гурӯҳе [аз дӯстон] бар мисоли давоянд, ки аҳьёнан бад-эшон эҳтиёҷ афтад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. сурат, шакл, суроб.

Шаб, ки мисоли маҳи зилҳиҷҷа дид,
Сурати туғрош зи маҳ баркашид. *Хоқонӣ*

Замона аз вароқи гул мисоли рӯи ту баст,
Вале зи шарми ту дар ғунча кард пинҳонаш.
*Ҳофиз*

Дар саҷдаи бут аҳли хаторо накунам айб,
Ҳайрони мисоли ту кӣ бошад, ки набошад?
*Фузулӣ*

**ба мисол расидан** шакл гирифтан.

Дар он ҳолат ин бадеҳа аз олами ғайб ба мисол расид. *Бедил*

3. ҳикояи пандомез ва ибратнок.

Суханҳои Саъдӣ мисол асту панд,
Ба корояд, гар шавӣ корбанд. *Саъдӣ*

4. фармон, ҳукм.

Ба пеши хуниён з-уммедворӣ
Мисол оварда хатти растагорӣ. *Низомӣ*

Аз имтисоли мисоли он адимулмисол ҷорае набуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мисол додан** фармон додан.

Малик мисол дод, то аз барои об ба ҳар ҷонибе бишитобанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун нома аз Тигинобод бирасид, мисол дод, то нусхаҳо бардоштанд ва ба Синду Ҳинд фиристоданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МИСОС** *а.* مساس молидан, судан бо даст.

Даст худро мисос нанмояд,
Роҳ агар нест, по чӣ паймояд? *Бедил*

**МИСОҚ** *а.* میثاق аҳду паймон.

Аз сабру таҳаммул ва саботу дурустии қавл ва мисоқ, ки дар зоти муборакаш маркуз аст, чанд намудор тақрир кунем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба таслим гуфтанд: Мо бандаем,
Ба мисоқи Хисрав шитобандаем. *Низомӣ*

**МИСОҲАТ** *а.* مساحت андозагирӣ, танобкашӣ, паймоиш.

Фалак давраш ар хостӣ, то бидонад,
Бимондиву гирди мисоҳат нагаштӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Қор бад-он ҷо расад, ки қадами тадбир аз соҳати мисоҳати он оҷиз ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МИСОҲАТГАР** مساحت گر андозакунандаи замин, паймоянда, ченкунандаи замин.

Мисоҳатгарон дошт андозагир,
Бад-он шуғл бигмошта сад дабир. *Низомӣ*

**МИСР** *а.* مصر **1.** сарҳадди байни ду замин; **2.** шаҳр; **3.** номи мамлакате дар шимоли шарқии Африка.

**МИСРАЪ||МИСРОЪ** *а.* مصرع||مصراع **1.** табақаи дар.

Ва бар ин дари масҷид, ки ин мамар сохтаанд, дари ба ду мисраъ бар он ҷо нишондаанд. *Носири Хисрав*

Дар он ҳолат Меҳралӣ хост мисраъҳои дарвоза бо ҳам рабт диҳад. *Бедил*

**2.** *адш.* нисфи байт, нимаи байт, як сатри шеър.

Хаёлоти матнпам баски сангин кард матлаъро,
Садо хезад, ба якдигар расонам чун ду мисраъро. *Шавкат*

З-ин дабистон мисраи зулфи мусалсал хондаем,
Хомушӣ мушкил, ки гардад мақтаи девони мо. *Бедил*

**мисраи барҷаста** мисраи пурмазмун ва фасеҳ.

Бар варақ натвон ба занҷири мидодаш банд кард,
Шаҳпари барқ аст бар дил мисраи барҷастаро. *Соиб*

**МИСРӢ** *а.* مصری мансуб ба Миср.

На туркӣ вушоқе, на тозӣ буроқе,
На румӣ бисоте, на мисрӣ широъе. *Хоқонӣ*

Аблаҳеро дидам самин, хилъате самин дар бару маркаби тозӣ дар зеру қасаби мисрӣ бар сар. *Саъдӣ*

**МИСТАБА** *а.* مصطبه *ниг.* мастаба.

**МИСТАР** *а.* مسطر хаткаш; як саҳифа коғази ғафсе, ки ба болояш хатҳои мунтазами барҷаста кашида шудааст, онро зери коғази берах гузошта зер мекунанд ва дар рӯи саҳифа нақши хатҳо пайдо мешавад.

Гул аз шунидани мактуби мо шукуфта шавад,
Кашидаанд зи тори насим мистари мо. *Шавкат*

**МИСҚАБ** *а.* مثقب пармӣ, парма.

Хӯрад килкам мудом аз базли хотир
Чу мисқаб рӯзӣ аз хони ҷавоҳир. *Нозим*

Макун аз ғайрам оғӯши ҳавас пур,
Ки охир суфта аз мисқаб шавад дур. *Ҳозиқ*

Ва сайрафии андеша онро ба мисқаби фикрат суфта, дар силки таҳрир кашид. *Восифӣ*

**МИСҚАЛ** *а.* مصقل асбоби сайқалдиҳӣ.

Паёпай бияфшон аз оина гард,
Ки мисқал нагирад, чу зангор хӯрд. *Саъдӣ*

**МИСҚОЛ** *а.* مثقال **1.** миқъёси баркашӣ, ки баробар ба 24 қирот ва ё ба 4,68 грамм буд.

Ба хони зар ниҳодандаш фаропеш,
Ҳазору ҳафтсад мисқол не, беш. *Низомӣ*

**2.** санги тарозу.

Бувад, чу ҷуди ту санҷанд хозинони дарат,
Тарозуяш фалаки атласу замин мисқол. *Убайди Зоконӣ*

**МИСҚОЛӢ** مثقالی навъе аз матоъҳои нафиси сабуквазн.

Зи каттону мисқолии хонабоф
Зада кӯҳа бар кӯҳа чун кӯҳи Қоф. *Низомӣ*

**МИСҲ** *а.* مسح ҷомаи дурушт.

**МИСҲАФ** *а.* مصحف *ниг.* мусҳаф.

**МИТВОЪ** *а.* مطواع мутеъ, итоаткунанда, тобеъ, бисёр фармонбар.

Инсу ҷин мар-варо шуда митвоъ,
Бод чун маркабе мутеу мутоъ. *Саноӣ*

Ҳайкалат бас шигарф гоҳи тилоъ,
Кӯдаконро чаро шавӣ митвоъ. *Саноӣ*

**МИТРАД** *а.* مطرد найза.

Митради сурхи шафақ дасти ҳаво кард шақ,
Пайкари ҷирми ҳилол гашт падид аз миён. *Хоқонӣ*

**МИТРАҚА** *а.* مطرقه путк, болға.

Ва он ҷонварро аз заработи митрақа... ҳеҷ хабаре набуд. *Аҳмади Дониш*

**МИТРОН** *ю.* مطران якe аз унвонҳои олии рӯҳониёни христиёнӣ, митрополит.

Чу зуннори қиссис шуд сӯхта,
Чалипои митрон барафрӯхта... *Фирдавсӣ*

**МИТҲАН** *а.* مطحن осьёб; ◊ **ин митҳан** *киноя аз* дунё.

Гирдакони мо дар иң митҳан шикаст,
Ҳар чӣ гӯем аз ғами худ, андак аст. *Румӣ*

**МИТҲАРА** *а.* مطهره офтоба, обдаста; зарфи об; зарфи чармини об.

Хоҳари ӯ митҳарае пур аз шир кард ва ба вай дод. *Ҷомӣ*

Муқорини ин ҳол рикобдори шоҳ бирасид... ва шоҳро ташна ёфт, филҳол митҳара аз фитрок бикушод ва ҷомро покиза бишуст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

... Ё митҳараи оби ҳаёт аст, ки хизри баҳор аз зулмоти одам оварда? *Восифӣ*

**МИФЗОЛ** *а.* مفضال дорои фазли бисёр, фозил.

Ҳар к-ӯ ба чунин ҳол маро бинад, гӯяд:
Чӣ зираку беғамзу чӣ муфзилу мифзол! *Ломеӣ*

**МИФЛОК** *а.* مفلاک мафлук, фалокатзада, фалакзада, бадбахт, оҷиз.

Аз фалак наҳсҳо басе бинанд,
Он кӣ бошад ғанӣ, шавад мифлок. *Абӯшакури Балхӣ*

**МИФТОҲ** *а.* مفتاح калид.

Дило, ту фориғӣ аз кори хешу метарсам,
Ки кас дарат накушояд, чу гум кунӣ мифтоҳ. *Ҳофиз*

Ишқ мифтоҳи маъдани ҷуд аст. *Ҷомӣ*

Дил чу гардад сода, ӯро ҳалли мушкилҳо кунанд,
Пардаи ин қуфлро мифтоҳ нодонӣ бувад. *Сайидо*

**МИФТОҲУЛФАРАҶ** *а.* مفتاح الفرج *киноя аз* калиди кушоиш, калиди хушию хурсандӣ.

Шикебоишро мурғон барафшонд,
Хурӯси субҳ мифтоҳулфараҷ хонд. *Низомӣ*

**МИХЛАБ** *а.* مخلب чангол, чанголи паррандагон, махсусан чанголи мурғони шикорӣ.

Боз ҳамчунон михлаби озор кушода ва минқори хунхор ба заҳри ситам об дода [буд]. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Саворон аз атрофу ҷавониб даромаданд ва ғалевоҷ ҳамоил аз михлаб бияфканд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИХНАҚА** *а.* مخنقه тавқ, қилода, гарданбанд.

Шохи суман бар гулӯ баста бувад михнақа,
Шохи гул андар миён баста бувад минтақа. *Манучеҳрӣ*

**МИХРАҚА** *а.* مخرقه олати чӯбин барои кафондани чизе, фона.

Мардум ба таъҷил ба куланг ва бел ва михрақа он бандро бардаридандӣ. *Носири Хисрав*

**МИШКОТ** *а.* مشکات токчаи чароғмонӣ; чароғдон, чароғпоя.

... Ва бисоти умри ӯ дар мишкоти мағриб матвӣ хоҳад гардид. *Восифӣ*

Ба тоби нури камол аз мушаббакоти вуҷуд,
Ки ҳаст садри ту мишкот, дил дар ӯ мисбоҳ. *Шоҳин*

**МИШРАБА** *а.* مشربه *ниг.* **машраба.**

**МИШҶАБ** *а.* مشجب чӯби либосовезӣ.

Байрами сабз барфиканда баланд,
Шохи ӯ карда бад-ин мишҷаб. *Фаррухӣ*

**МИҒНОТИС||МАҒНОТИС** *ю.* مغناطیس *ниг.* **миқнотис.**

Чун оҳани суда, ки бувад бар табақе-бар,
Дар зери табақ монда зи миғнотис аҳҷор. *Манучеҳрӣ*

**МИҒФАР** *а.* مغفر кулоҳи филизии ҷангӣ, хӯд.

Ҳама ба хӯд ва миғфар ва зиреҳ ва ҷавшан ва дебо биёростанд. *«Таърихи Систон»*

Пеши дари ӯ осмон туркест азрақтайласон,
Аз нуқраи хомаш камон в-аз зарри пухта миғфараш. *Бадри Чочӣ*

**МИҒФАРКУЛОҲ** مغفرکلاه кулоҳи филизии ҷангӣ, миғфар, кулоҳхуд.

Ҳамон дам, ки дидем гарди сипоҳ,
Зиреҳ ҷамъ кардему миғфаркулоҳ. *Саъдӣ*

**МИҚВАД** *а.* مقود **1.** ресмон, расан, арғамчин.

[Ҷавон] чандон ки миқвади киштӣ ба соид барпечиду бар болои сутун рафт, маллоҳ зимом аз кафаш бигусалонид ва киштӣ биронд. *Саъдӣ*

**2.** иноп, ҷилав, афсор.

Аспаш ба гоҳи ҷавлон монад ба чархи гардун,
В-аз Фарқад асту Шеъро ӯро лаҷому миқвад. *Муиззӣ*

**МИҚДОР** *а.* مقدار **1.** андоза, андозаи муайяни чизе.

Ҷафоҳои маро гуфтӣ: Чӣ миқдор орзу дорӣ?
Ба миқдоре ки худ гуфтӣ, ба ин миқдор боистӣ. *Ҳилолӣ*

Ин миқдор нафақа бо эшон басанда бошад. *Аҳмади Дониш*

**чӣ миқдор** чӣ қадар, то чӣ андоза.

Чӣ миқдор хун дар адам хӯрда бошам,
Ки бар хокам оиву ман мурда бошам. *Бедил*

**2.** *маҷ.* ҳаҷм, ҳаҷми муайяни чизе.

... Ба он сабаб, ки ҳаюлои вай миқдори бузургтар пазирад, ки ҳаюло ба худ миқдоре нест. *Ибни Сино*

**3.** масофа.

Аз мавзеи намозгоҳ то ба дари ҳисори Бухоро миқдори ним фарсанг будӣ, ҳама пури мардум будӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** *маҷ.* дарозӣ.

Миқдори шаб аз рӯз фузун буд, бадал шуд:
Ноқис ҳама инро шуду зоид ҳама онро. *Анварӣ*

**5.** қадру қимат; дараҷа.

Ҳасадро сӯи ҷону дил мадеҳ бор,
Ки ҳосидро набошад ҳеҷ миқдор. *Носири Хисрав*

Тавозӯъ он аст, ки касе миқдори худро аз миқдори дигаре камтар бинад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МИҚЛОД** *а.* مقلاد калид.

**МИҚЛОЪ** *а.* مقلاع олате, ки ба воситаи он ба тарафи касе ё чизе санг меандозанд; фалахон.

Эшо гуфт... ки эзиди таоло рӯзӣ ба миқлои ту ҳавола кардааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИҚНАА||МИҚНАЪ||МИҚНОЪ** *а.* مقنعه||مقنع||مقناع чодири занон, саргирак, сарандоз.

Ҳам аз шаър пироҳане ложвард
Яке сурх шалвору миқнои зард. *Фирдавсӣ*

З-он миқнаа, к-он шоҳ ба Баҳром фиристод,
Як тор ба сад миғфари Рустам нафурӯшам. *Хоқонӣ*

**МИҚНОТИС||МАҚНОТИС** *ю.* مقناطیس оҳанрабо, як навъ сангоҳан, ки хосияти оҳанрабой дорад.

Қашишҳое бад-он рағбат, ки шояд
Чу миқнотис, к-оҳанро рабояд. *Низомӣ*

Чунон орост ҳар якро камолаш,
Ки миқнотиси дилҳо шуд ҷамолаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳамчунон ки оҳан табъан ошиқи миқнотис аст, зафар тавъан ғолиби сабр аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МИҚНОЪ** *а.* مقناع *ниг.* **миқнаа.**

**МИҚОТ** *а.* میقات **1.** вақти аз рӯи ваъда муайян кардашуда.

[Ҳалокухон] фармуд, то лашкарҳои Ҷирмоғун ва Бойҷу-нуён ... бар ҷониби ғарбии Бағдод нузун кунанд ба миқоти муайян. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** ҷои аз рӯи ваъда муайян кардашуда, ҷои муайян кардашуда, ваъдагоҳ.

Чун [қофила] ба миқот расиданд, duздон ба қофила заданд ва моли ӯро тамом ба ғорат бурданд ва он аврат ҷазау фазаъ накард. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**3.** *д.* мувофиқи эътиқоди исроилиён вақт ва ҷои ваъда, ки худо дар он ҷо бо Мусо гап зада будааст.

Ҷаҳон Тур асту ман Мусову ӯ рақсону ман беҳуш,
Валекин ин касе донад, ки дар миқоти ман гардад. *Шамси Табрезӣ*

Ҳам зи Фаръавни лаине дур шав,
Ҳам ба миқот ою марди Тур шав. *Аттор*

4. *д.* ҷои муайяни эҳромбандии ҳоҷиён ҳангоми маросими ҳаҷ.

**МИҚРАА** *а.* مقرعه тозиёна, дурра, қамчин.

Тароқе, ки аз миқраа хоста,
Буруп рафт з-ин тоқи ороста. *Низомӣ*

**МИҚРААДОР** مقرعه دار тозиёнадор, дурразан, қамчинзан.

Миқраадорон хостанд, ки он пирро бизананд, Мӯътасим манъ кард. *«Таърихи Табарӣ»*

**МИҚРААЗАН** مقرعه‌زن тозиёназан, дурразан, қамчинзан.

Миқраазан гашт бод, миқраи ӯ дарахт,
Ғошиякаш гашт бод, ғошияи ӯ даҳим. *Манучеҳрӣ*

Он миқраазан ба гӯши даъво
В-он ҷилвадеҳи арӯси маъно. *Ҷомӣ*

**МИҚРОЗ** *а.* مقراض қайчӣ, гоз.

Номҳое бар сари варақ ба миқроз буридем, ба ҳазрат гузаронидем. *Восифӣ*

Саодат ғунча, барғаш иттифоқ аст,
Ҳидоят зулфу миқрозаш нифоқ аст. *Нозим*

Пас [шайх] ришро даст гирифт; як қабзаро нигоҳ дошт, як ваҷаб зиёда буд, хост, ки қатъ кунад, миқроз ҳозир набуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МИҚРОЗА** *а.* مقراضه навъе аз пайкони душоха.

Аз миёни душохаҳои ҳаданг,
Ҷаст миқрозаи фарохоҳанг. *Низомӣ*

**МИҚТАЪ** *а.* مقطع олати бурранда ҳамчун корд, қайчӣ.

Хоқониё, саводи ду олам ду деҳ шинос,
Ин ҷот ақл миқтау з-он ҷот ҷон амир. *Хоқонӣ*

**МИҚЬЁС** *а.* مقیاس андоза; чизе ки ба воситаи он андоза мегиранд, олати андозагирӣ, ченкунӣ, паймоиш.

**МИҲАК(К)** *а.* محک *ниг.* **маҳак(к).**

**МИҲАН** *а.* محن *ҷ.* **меҳнат.**

Ҳамчунон, эй хоҷаи ташнеъзан,
Аз балову фақру аз ранҷу миҳан... (2) *Румӣ*

**МИҲАФФА** *а.* محفه каҷоваи одамнишини соябондор; аморӣ.

Хештан бар ақиб дар миҳаффа нишаста, бо лашкари бисьёр оҳиста мерафт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қавме ҳама аз бузургворӣ,
Арбоби миҳаффаву аморӣ
Карданд ба як замон дар он ҷой
Сад хаймаву боргоҳ барпой. *Ҷомӣ*

**МИҲИН||МЕҲИН** مهین 1. калонтарин, бузургтарин; калон, бузург.

Миҳини тавонгарон он аст, ки ғами дарвешон хӯрад. *Саъдӣ*

2. калон, рашид (дар синну сол).

Вай ... писари меҳини худ — хоҷа Қутбиддин мавдудро ба таҳсили улум васият кард. *Ҷомӣ*

**МИҲО** *ҳ.* مها бузург.

Аз афвоҳ масмӯъ мешавад, ин аст, ки миҳо ба маънии бузург аст ва бҳорат ба маънии ҷанг. *«Таърихи Фаришта»*

**МИҲОД||МАҲОД** *а.* مهاد ҷои хоб, ҷогаҳ; бистар, рахти хоб.

Дар замони ӯ раоё ва коффаи бароё дар миҳоди амну амон зиндагонӣ мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МИҲОР||МАҲОР** مهار 1. чӯбе, ки аз бинии шутур гузаронда ба он ресмон мебанданд.

Он хушӣ дар биният гардад маҳор,
Дар кашокаш дорадат лайлу наҳор. *Ҷомӣ*

Ва бухтӣ, ки заҳмати миҳор надида ва дар марғзор чарида, чӣ гуна расан дар бинии ӯ тавон кард? *Аҳмади Дониш*

2. инони шутур.

Ӯро бар уштуре нишонд ва худ миҳори шутур ба даст гирифт. *«Таърихи Табарӣ»*

**МИҲОҚ** *а.* محاق *ниг.* **муҳоқ.**

**МИҲӢ** مهی бузургӣ, бузургворӣ.

Чу он корҳои вай омад ба ҷой,
Зи ҷои миҳӣ бартар овард пой. *Фирдавсӣ*

Бидонам, ки дар вай шукӯҳи миҳист,
Вагар рад кунад, бонги табли тиҳист. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**МИҶАН(Н)** *а.* مجن сипар.

Пушти ӯю пои ӯю гӯши ӯю гарданаш,
Чун камону чун римоҳу чун синону чун миҷан. *Манучеҳрӣ*

Тез оташе фиканда сӯи маҳ ҳаме шиҳоб,
Симин кашида моҳ ба рӯй андарун миҷан. *Ломеӣ*

**МИҶАРРА** *а.* مجره *нуҷ.* Қаҳкашон.

Миҷарра бар фалак чун коҳ бар роҳ,
Фалак дар зери ӯ чун об дар коҳ. *Низомӣ*

Ва дар баробари нуҷум ва кавокиби торами нилгун атрофи миҷарра гулҳои худрӯи садбарг бар соҳили дарьё падид оварда. *Восифӣ*

**МИҶАСТӢ** *ю.* مجسطی номи китобест доир ба илми риёзӣ ва ҳандаса аз таълифоти ҳакими юнонӣ Батлимус.

Ба хати ҳандасӣ амал карда,
Чун «Миҷастӣ» ҳазор ҳал карда. *Низомӣ*

Бурҳон Низомшоҳ ... қариб як сол ба хондани китоби «Миҷастӣ» машғул гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МИҶМАР||МИҶМАРА** *а.* مجمر || مجمره зарфест, ки дар он ангишт шукуфонида, уд, сипанд ва монанди ин хушбӯиҳоро дуд карда, давр мезанонанд.

Ҳамерезад миёни боғ лӯълуҳо ба занбарҳо,
Ҳамесӯзад миёни роғ анбарҳо ба миҷмарҳо. *Манучеҳрӣ*

Аз ин ҷунбиш ин буд мақсуди ман,
Ки хушбӯ кунӣ миҷмар аз уди ман. *Низомӣ*

Ҳар чанд ҳусну латофати маҳбуб бе зевар тамом аст, аммо кори уд бе миҷмара хом аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МИҶМАРАГАРДОН** مجمره گردان даврзанонандаи миҷмар; хизматгори миҷмарадор.

Эй, офтоб оинадори ҷамоли ту,
Мушки сиёҳ миҷмарагардони холи ту. *Ҳофиз*

**МО** I ما *ҷонишини шахсии шахси якӯми ҷамъ*; ◇ **мову ман** худбинӣ, худписандӣ; ғурур; *муқ.* ман I **(ману мо).**

Дар ин буда, ки овози Ҳасанро
Шунида кард тарки мову манро. *Бадрии Кашмирӣ*
Маро ту бош, ки аз мову ман дилам бигирифт,
Барор теғи иноят, на ман гузору на мо. *Хоқонӣ*

**мову манӣ** манманӣ, кибру ғурур, худбинӣ, худписандӣ.

Хари худ сохта нафси даниро,
Раҳо карда кунун мову маниро. *Бадрии Кашмирӣ*

**ба сайри мову ман омадан** ба ин дуньё омадан.

Кӣ кашид домани фитратат, ки ба сайри мову ман омадӣ,
Ту баҳори олами дигарӣ, зи куҷо ба ин чаман омадӣ. *Бедил*

**МО** II *а.* ما дар аввали калимаҳои таркибии арабӣ омада, маъноаш: чизе ки, он чи ки-ро ифода мекунад, мас. 'моҳазар—он чи ҳозир аст', 'мобоқӣ (ё мобақӣ) — он чӣ боқӣ мондааст' ва ғ.

**МОБИҲИННИЗОЪ** *а.* مابه‌النزاع он чӣ боиси низоъ аст, сабаби низоъ.

Қилоъ ва билодро ба мулозимони даргоҳи мо супоред, то мобиҳиннизоъ зоил гардад.
*«Таърихи Фаришта»*

**МОВАРД** *а.* ماورد *шакли кӯтоҳшудаи* **моулвард.**

Гӯй, ки машота зи бари фарқи арӯсон
Мовард ҳамерезад борик ба миқдор. *Манучеҳрӣ*

**МОВАРО** *а.* ماورا он сӯ, он тараф.

Башар моварои ҷалолаш наёфт,
Басар мунтаҳои камолаш наёфт. *Саъдӣ*
Бозгун аст ҷумла кори ҷаҳон,
То ба ҷое ки моварои ҳад аст. *Бадри Чочӣ*

**МОВАРОУННАҲРӢ** ماوراءالنهری мансуб ба Мовароуннаҳр, ки он тарафи рӯд буда мурод аз сарзамини шимолӣ—шарқии дарьёи Аму (Ҷайҳун); сокини Мовароуннаҳр.

**МОДА** ماده ҷинси муаннас, ҷинси занона; *муқобили* **нар.**

Манам шерзан, гар туӣ шермард,
Чи мода чи нар-шер рӯзи набард. *Низомӣ*

**МОДАГОНА** مادگانه занона.

То зи дурҷи гуҳар кушояд қанд,
Гӯядаш модагона лафзе чанд. *Низомӣ*

**МОДАНДАР** مادندر *шакли кӯтоҳшудаи* **модарандар.**

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони кинаҷӯӣ,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро. *Рӯдакӣ*

**МОДАР** مادر 1. волида, зани фарзанддор; 2. *киноя аз* замин.

Ҷони кироми ба падар боздод,
Қолбади тира ба модар супурд. *Рӯдакӣ*

◇ **модари боғ** *киноя аз* замин, хок.

Модари боғ сутурван шуд, зодан бигзошт,
Чӣ кунад, номия иннину табиат азаб аст. *Анварӣ*

**модари май** *киноя аз* ангур.

Модари майро бикард бояд қурбон,
Баччаи ӯро гирифту кард ба зиндон. *Рӯдакӣ*

**ин чор модар** *киноя аз* чор унсур.

Буданд, то набуд нузулаш дар ин саро,
Ин чор модару се маволид бенаво. *Хоқонӣ*

**МОДАРАНДАР** مادراندر модари ӯгай, зани дуюми падар, модари ғайри ҳақиқӣ.

Шумо меҳри падар бар ман гуморед,
Сулуки модарандар вогузоред! *Нозим*
Падар бо мо тағофулҳо гузида,
Ки кас аз модарандар он надида. *Ҳозиқ*

**МОДАРЗАН** مادرزن модари зан, модарарӯс, хушдоман.

Якеро зане соҳибҷамол даргузашт ва модарзани фартут ба иллати кобин дар хона мутамаккин бимонд. *Саъдӣ*

**МОДАРЗОД** مادرزاد табиӣ, фитрӣ, ҷибиллӣ.

Носеҳо, ман ошиқам, ин пандро додан чӣ суд,
Гар тавонӣ, тарки ин савдои модарзод кун!
*Ҳилолӣ*

**МОДАРОВАРД** مادرآورد модарзод, табиӣ, фитрӣ.

Се хислат дар ӯ модаровард ҳаст,
Ки онро чаҳорӯм наёяд ба даст. *Низомӣ*

**МОДАРХОНДА** مادرخوانده зане, ки бачаро чун модар аз хурдӣ тарбият дода, калон мекунад; зане, ки барои бача ба ҷои модар мебошад.

Чу Ширин бонги модархонда бишнид,
Ба фарьёдаш расидан маслаҳат дид. *Низомӣ*

**МОДАРЬЮН||МОЗАРЬЮН** مادریون || ماذریون 1. дарахтест ширдор монанди сумоқ; 2. давое, ки аз барги мозарьюн сохта мешавад.

Ба табъи шаккар будам ба табъи модарьюн,
Чунон шудам, ки надонам тарангабин аз моз.
*Мухалладӣ*

**МОДДА||МОДДАТ** *а.* ماده || مادة 1. материя; чиз.

Дар давлати ам буд ҳама моддати табъам,
Оре, зи димоғ аст ҳама қуввати аъсоб. *Хоқонӣ*

2. моҳият, асл.

Аҷсом аз модда ва сурат мураккабанд.
*Ибни Сино*

З-ин тасаввур, ки модда сувар аст,
Бо сувар нисбаташ қарибтар аст. *Бедил*

3. мавзӯъ, матлаб; материалҳои доир ба матлабе.

Гуфтам: ... Аҷаб моддае ба даст андохтӣ ва ӯро расвои олам сохтӣ; панҷоҳ қитъа аз барои сараш ва панҷоҳи он барои дигар мураттаб гардид! *Восифӣ*

**моддаи таърих** *адш.* як ё якчанд калимае, ки агар адади ҳарфҳои он ҷамъ баста шавад, ададе ҳосил мегардад, ки соли воқеаеро мефаҳмонад, мас. дар байти зерин:

Таърихи вафоти Хоҷа Исмат
Ҳар кас ки шунид, гуфт: «Таммат».

Ин ҷо моддаи таърих калимаи «таммат» аст, ки дар ҳисоби абҷад адади 880-ро ифода мекунад (ت — 400, م — 40, م — 40, ت — 400) ва ин соли вафоти Исмати Бухороист (1476 милодӣ).

**МОДДӢ** *а.* مادی **1.** мансуб ба модда; **2.** ҷисмӣ; *муқобили* **маънавӣ** 2.

**МОДЕҲ** *а.* مادح ситоишкунанда, маддох.

Абулмаолии Розӣ аз ҷумлаи модеҳони хоси ӯст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОДЕҲӢ** مادحی мадҳу ситоишкунӣ, маддоҳӣ.

Модеҳиам гоҳи сухан беназир, —
Дар талаби ном, на дар банди нон. *Хоқонӣ*

**МОДИЁН** مادیان мода, ҷинси модинаи асосан асп.

Чу Рустам бад-он модиён бингарид,
Мар-он курраи пилтанро бидид. *Фирдавсӣ*

Дуо кун, то шутуре сурхмӯи модиён берун ояд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МОДОМ** *а.* مادام ҳамеша, мудом, доиман.

Як соли шамсӣ буд, ки аз хона берун омада будам ва модом дар сафар буда, ки ба ҳеҷ ҷой мақом ва осоише тамом наёфта будам. *Носири Хисрав*

Амир Исмоил модом ҳарби Амрро месохтӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**модом ки...** а) то вақте ки...; б) бино бар он ки, азбаски...

Ба мардум, модом ки дар ин олам бошад, итлоқи исми саодат бар ӯ машрут бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Модом ки ҷон сокини манзилгаҳи хок аст,
Дилро зи сари кӯи ту роҳи сафаре нест. *Камоли Хуҷандӣ*

**МОДОМУЛҲАЁТ** *а.* مادام‌الحیات тамоми умр, доимо.

...Ва зуррият ба зилли аср мубтало гашта, модомулҳаёт ба меҳнати рақиб гирифтор гарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОДУН** *а.* مادون: **модуни...** ғайри..., ғайр аз...

Ҷумла бар худ ҳаром карда будӣ,
Ҳар чӣ модуни кирдигори азим? *Носири Хисрав*

**МОЗ** I ماز чин, шиканҷ.

Баромад зи кӯҳ абри Мозандарон
Чу мори шиканҷию моз андар он. *Манучеҳрӣ*

**МОЗ** II ماز *шакли кӯтоҳшудаи* **мозу.**

Ба табъи шаккар будам ба табъи модарьюн,
Чунон шудам, ки надонам тарангабин аз моз. *Мухалладӣ*

**МОЗАРЬЮН** مازریون *ниг.* **модарьюн.**

**МОЗИЯ** *а.* ماضیه *муаннаси* **мозӣ** 1.

Агар азоими салотини мозия дар аҳди ҳумоюнаш будандӣ, дақоиқи подшоҳиро аз роҳи хурдадонияш истифода намудандӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ҷамъияте рӯй намуд, ки дар азминаи солифа ва қуруни мозия ҳеҷ муаррихе нишон надода. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОЗУ** مازو донаи гирди хордор, ки дар дибоғати пӯст ва ранг кардан ба кор меравад.

Чунон ки ҷузъе, ки андар таркиби вай фоидае ҳаст, ки андар зок ва мозу нест. *Ибни Сино*

**МОЗӢ** *а.* ماضی **1.** гузашта, пешина.

Бар хон пӯшида нест, ки ҳоли падари мо, амири мозӣ, бар чӣ ҷумла буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Гар зи мозӣ шавӣ ҳузурандеш,
Ҷамъ бар ҳоли туст бе каму беш. *Бедил*

**мозӣ ва аслоф** гузашта ва пешгузаштагон.

Он фахри ману муфтахари мозию аслоф,
Он садри ману масдари мустақбалу аъқоб. *Хоқонӣ*

**мозӣ ва мустақбал** гузашта ва оянда.

Мушки холис нуқтаи ҷими ҷамол,
Мозиву мустақбал аз вай карда ҳол. *Аттор*

**2.** *грам.* замони гузашта.

**МОИДА** *а.* مائده || مایده дастархони пур аз таому неъматҳо; дастархон.

Чу бар моида дастҳо шуд дароз,
Даҳон бар хӯриш роҳ бикшод боз. *Низомӣ*

Он моидаҳо машҳун ба таомҳои гуногун будӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва дар ин сол гаронӣ ва қаҳтӣ дар Самарқанд ба мартабае буд, ки халқ ба ҷуз қурси моҳу хур бар моидаи фалаки мустадир надидӣ. *Восифӣ*

◇ **моидаи хиргаҳӣ** *киноя аз* осмон, фалак.

Он чи дар ин моидаи хиргаҳист,
Қосаи олудаву хони тиҳист. *Низомӣ*

**МОИДАСОЛОР** مائده‌سالار || مایده‌سالار *ниг.* **майдасолор.**

**МОИЗ** *а.* ماعز буз.

**МОИЛ** *а.* مائل || مایل **1.** хамида ба чизе; **2.** *маҷ.* майлкунанда, ба чизе шавқдор.

Дилат гар ба роҳи хато моил аст,
Туро душман андар ҷаҳон худ дил аст. *Фирдавсӣ*

Дили подшоҳ бад-ӯ моил шуда ва ӯро корҳои бузург фармуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Эй сабо, гар бигзарӣ бар қомати раънои ӯ,
Сӯи ман моил макун он сарви пурнози маро. *Ибни Ямин*

**3.** *маҷ.* наздик ба чизе.

Ангур ... буд мудаввар, мунаввар, рангаш сурхи ба сиёҳӣ моил. *Аҳмади Дониш*

**МОИЯТ** *а.* مائیت обият, тарӣ, намӣ.

Ҳар гоҳ ки оташ муҷовири моият шавад, аз он бухори тар бархезад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МО-ЙӮҲТОҶ** *а.* مایحتاج чизе, ки ба он доимо эҳтиёҷ меафтад, чизҳои даркорӣ.

Ӯ мо-йӯҳтоҷи хешони худро... муҳайё дошта. *«Равзат-ус-сафо»*

...Ҳукм фармудӣ, ки то яксола мо-йӯҳтоҷи ӯро аз маъкулот ва малбусот ва ғайри онҳо ба вай додандӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОК** ماک: **хоку мок** а) хоку замин; б) *маҷ.* дунъё.

То ба хок-андарат нагардонад,
Хоку мок аз ту барнадорад кор. *Рӯдакӣ*

**МОКИЁН** ماکیان мурғи хонагӣ.

Чу ин карда шуд мокиёну хурӯс,
Куҷо бархурӯшад гаҳи захми кӯс. *Фирдавсӣ*

То мокиён ба хӯрдан ибтидо накард, хурӯс чизе нахӯрд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОКИР** *а.* ماکر макркунанда, ҳилагар.

З-ин сабаб буд, к-аҳли неъмат шокиранд,
Аҳли неъмат тоғиянду мокиранд. *Румӣ*

**МОКУЛ** *а.* ماکول бисьёрхӯранда, пурхӯр; қавитан ва корқуни хуб.

Қалья кардам зуду овардамш пеш,
То бихӯранд он ду мокули наҳанг. *Алии Қарт*

**мол** مال *асоси замони ҳозираи* **молидан.**

**МОЛ** I *а.* مال дорой, сарват, боигарӣ.

Ҳар киро мол ҳаст ҳиммат нест,
Ҳар киро ҳиммат аст, мол намонд. *Хоқонӣ*

Мол аз баҳри осоиши умр аст, на умр аз баҳри гирд кардани мол. *Саъдӣ*

**моли музакко** моле, ки закоташ дода шудааст; *ниг.* **закот.**

Агар қудрати ҷуд аст ва агар қуввати суҷуд, тавонгаронро беҳ муяссар шавад, ки моли музакко доранд. *Саъдӣ*

**моли падар** мероси падар.

Нест моро дар миён моли падар,
Бо манат, ҷони бародар, чист ҷанг?
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **моли** *касеро* **хӯрдан** моли касеро ба ноҳақ аз худ кардан.

Бигуфто, ки ҳоп, эй муборакнафас,
Нахӯрдам ба ҳилатгарӣ моли кас. *Саъдӣ*

**МОЛ** II مال: **толу мол** торумор, парешон, аз ҳам пошида.

Таҳамтан ба Зобулситон асту Зол
Шавам, шаҳри Эрон кунам толу мол. *Фирдавсӣ*

**МОЛА** I ماله **1.** тахтаи дандонадоре, ки ҷуфтронон замини шудгоршударо бо он ҳамвор мекунанд.

Барзгар рафту нону дӯғ бибурд,
Молаву ҷуфту досу юғ бибурд. *Саноӣ*

**2.** лифи оҳардиҳии бофандагон.

Рише дорад чу молаи патолуд. *Имора*

**МОЛА** II ماله пур, моломол, лабрез.

Секие даҳ ба хона вом шудаст,
Панҷ аз он хула, панҷ аз он мола. *Сӯзанӣ*

**МОЛГУЗОР** مال گذار деҳқонда ва пардозандаи боҷу хироҷ.

Роҷаи Молва, ки мутеъ ва молгузораш буд, сар аз итоат печид. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛГУЗОРӢ** مال گذاری боҷу хироҷдиҳӣ.

Дар ин вақт тоифае... тамарруд варзида, ба ҷангалҳои азим даромада ... ва даст аз молгузорӣ кашиданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛДОР** مالدار соҳиби мол, бой, давлатманд.

Интизори мусофирон дар роҳ
Бандаро марди молдор кунад. *Шамси Табрезӣ*

Молдореро шунидам, ки ба бухл-андар чунон маъруф буд, ки Ҳотам дар карам. *Саъдӣ*

**МОЛДОРӢ** مالداری сарватдорӣ, давлатмандӣ.

Бузургони бисоти молдорӣ,
Амирони диёри шаҳриёрӣ
Ба дорулбайъи Юсуф дардавиданд,
Матои рағбат аз ҳам мехариданд. *Нозим*

**МОЛИДАН** مالیدن **1.** судан, соидан, ду ҷисмро ба ҳам ҷафс ва зич карда соидан; **2.** *маҷ.* сарзаниш кардан, гӯшмол ва танбеҳ додан; ҷазо додан.

Абдуллоҳ бинни Аббос ба байтулмол даст дароз кард, амирулмӯъминин ба Абдуллоҳ нома кард ва ӯро бимолид. *«Таърихи Табарӣ»*

**3.** *маҷ.* вайрон ва бо замин яксон кардан.

Аҳмадшоҳ озими муроҷаат шуда вилояти Чинонер ва Нодутро, ки бар сари роҳ буд, молида бигузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛИК** *а.* مالک **1.** доро; соҳиби мулк; соҳиб, хӯҷаин.

...Гуломе бошад, ки аз молик гурехтааст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**молики таҳрир** озодкунанда, хоҷаи олиҳиммате, ки ғуломони солхӯрдаро озод мекунад.

Расмест, ки моликони таҳрир
Озод кунанд бандаи пир. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* ҳоким, идоракунанда.

Чӣ гуна ба саломат бувад касе, ки молики нафси худ натавонад буд? *«Қобуснома»*

**3.** *д.* номи фариштае, ки гӯё дарбони дӯзах будааст.

**МОЛИКОНА** مالکانه навъе аз ҳалво, ки аз орди биринҷ ва мағзи бодом тайёр мекунанд.

Қори ман хуб кард бе силате
Ҳар ки ӯ тамъи моликона кунад.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**МОЛИКРИҚОБ** مالک‌رقاب соҳиби ғуломон.

Тоби ҷаъдайну хами зулфи ту нашносам ҳаме
Аз хаму тоби каманди хисрави моликриқоб.
*Фаррухӣ*

**МОЛИКУРРИҚОБ** *а.* مالک‌الرقاب соҳиби рақабаҳо (ғуломон), хоҷаи ғуломон; *маҷ.* подшоҳ ва ҳокими мустабид, фармонфармо.

Бикӯш, гардани худро зи банд кун озод,
Чӣ суд аз ин, ки шавӣ моликурриқоб ин ҷо. *Соиб*

**МОЛИКӢ** مالکی **1.** соҳибӣ, хӯҷаинӣ.

Эй бародар, чун иқрори дӯстӣ кардӣ, таваққӯи хидмат мадор, ки чун ошиқӣ ва маъшуқӣ дар миён омад, моликӣ ва мамлукӣ бархост. *Саъдӣ*

**2.** *д.* қаровулӣ, дарбонӣ дар дӯзах; *ниг.* **молик** 3.

Бар сари дӯзахат кунад ҳури биҳишт моликӣ,
Дар бари оташат кунад ҳути фалак самандарӣ.
*Хоқонӣ*

**МОЛИХУЛИЁ** *ю.* مالیخولیا **1.** бемории димоғӣ, ки боиси хаёлоти воҳимаангез мешавад, савдой, хаёлӣ будан.

Иллати молихулиё ақли ӯро мухтал гардонида.
*Авфӣ*

**2.** *маҷ.* суханҳои сафсатаи парешон ва дардисаровар.

Бозоргон аз ин молихулиё чандон фурӯ хонд, ки моро беш тоқат намонд. *Саъдӣ*

**МОЛИШ** مالش **1.** молидан, судан, соиш.

...Ва дигар ҷунбиш ва молиш чунон ки чун обро ба равиш гарм шавад ва оби равон гармтар бувад аз оби истода. *Ибни Сино*

2. *маҷ.* сарзаниш, гӯшмол, танбеҳ, таъдиб; ҷазо, ҷазодиҳӣ.

Амир Маҳмуд падари ман аст ва ман натавонам дид, ки боди тез бар вай вазад ва молишҳои вай бар ман хуш аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Агар лофе задам, к-они туам ман,
Бад-ин ҷурмам чӣ молиш воҷиб ояд? *Анварӣ*

**молиш додан** танбеҳ кардан, таъдиб кардан; ҷазо додан.

Султон... мутамарридони он ҷоро молиш дода, ба Баёна рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛИШГАР** مالش گر *молишкунанда, ходимикунанда.*

Тане, к-он ҳама молишу тоб ёфт,
Ба молишгар осоишу хоб ёфт. *Низомӣ*

**МОЛИШДЕҲ** مالش‌ده 1. танбеҳкунанда, таъдибкунанда; ҷазодиҳанда; 2. зеру забар ва вайронкунанда.

Чатри сияҳу сапеди пилат
Молишдеҳи Систон бубинам. *Хоқонӣ*

**МОЛИЯТ** *а.* مالیت сарват ва дорой; пул, нақдина.

Қариб як саду бист фили бузурги Қутбшоҳ ва дигар чизҳо, ки молият дошт, ба тасарруфи Одилшоҳ даромад. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛ-МОЛ** مال مال *шакли кӯтоҳшудаи* **моломол.**

**МОЛО** مالا пур, моломол, лабрез.

Баргирифтӣ об аз хоки сияҳ хуршеду ӯ
Ровиқаш кардию моло додӣ, аҳсант, эй малик! *Хоқонӣ*

**МОЛОКАЛОМ** *а.* مالاکلام баённопазир, ғайри қобили тавсиф, он чӣ бо калом ифода карда намешавад.

[Фаридун] мувофақате тамом ва рағбате молокалом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОЛОМОЛ** مالامال пуропур, лаб ба лаб, лабрез.

Дараш зи молиши рухсорҳост моломол,
В-агар ба пои ту хоҳем суд пешонӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

[Подшоҳ] бори дигар ҷом дар зери кӯҳ дошт, то моломол шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ханда лабрези маломат, ҷилва моломоли ҳусн,
Ноз саршори ҷафоҳо, ғамза махмури итоб. *Бедил*

**МОЛОЮТОҚ** *а.* مالایطاق тоқатнопазир, ғайри тобовар, ғайри қобили таҳаммул.

Ҳаққи раоё бар подшоҳ он аст, ки... таклифи молоютоқ ҷоиз надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОЛОЯЪНӢ** *а.* مالایعنی чизҳои бемаънӣ.

Буғрохон насоеҳе, ки аз падар шунид, дар гӯш ҷой дода, ростравӣ шиори худ сохта, тарки молояънӣ намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МОЛОЯҶУЗ** *а.* مالایجوز он чӣ ҷоиз ва раво шумурда намешавад, ноҷоиз, нораво; *муқобили* **мояҷуз.**

Фарде намондӣ, ки фориқ будӣ миёни... мояҷуз ва молояҷуз. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОМ** مام модар.

Эдун фурӯ кашӣ ба хушӣ он маи ҳаром,
Ғӯй ки шири мом зи пистон хаменӯшӣ. *Кисоӣ*

Маро моми ман ном «Марги ту» кард,
Замона маро путки тарки ту кард. *Фирдавсӣ*

**МО-МАЗО** *а.* مامضی гузашта, он чӣ гузаштааст; вақти гузашта.

Эй биродар, буд андар мо-мазо
Шаҳрие бо рустой ошно. *Румӣ*

Ба муқтазои ҳукми қазо ризо додем ва аз мо-мазо даргузаштем. *Саъдӣ*

**МОМАҚ** مامک 1. *шакли хурдӣ ва навозиши* мом.

Пирзане мӯй сияҳ карда буд;
Гуфтамаш: Эй момаки деринарӯз!
Мӯй ба талбис сияҳ карда гир,
Рост нахоҳад шудан ин пушти кӯз. *Саъдӣ*

2. ҳамчун муроҷиат, хитобан ба духтарони хурдсол аз рӯи навозиш ва дӯстдорӣ гуфта мешавад.

Пас аз гирья марди парокандарӯз
Бихандид, эй момаки дилфурӯз!.. *Саъдӣ*

◇ **момаку бобак** номи бозии кӯдакон, ки то ба сари пилла (ҷои муайяне) якдигарро бардошта мебаранд.

З-ибтидо бар момаку бобак бинозидам чу тифл,
З-он ки ҳам момак рақибам буду ҳам бобои ман. *Хоқонӣ*

**МОМО** ماما 1. мом, модар.

Он харпадарат ба дашт хошок задӣ
Момот дафи дурӯя чолок задӣ. *Рӯдакӣ*

Гуфт: Момо, дуруст шуд дастам,
Чун гул аз дасти дигарон растам. *Низомӣ*

2. доя.

*Момо, ки дуто шуд, сари бача каҷ берун ояд.* *Зарбулмасал*

**мон** مان *асоси замони ҳозираи* **мондан, монистан**||**монидан.**

**МОН** مان хона.

Чу омад бари меҳану мони хеш,
Бибурдаш ба сад лоба меҳмони хеш. *Асадӣ*

**МОНАВИКИРДОР** مانوی کردار моҳир, устои наққоши соҳибмаҳорат, ҳамчун сураткаши машҳури қадими Монӣ.

...Дидам: сурате будааст, ки аз санг тарошидаанд ва рассомони монавикирдор дар он... санъат ба кор бурда. *Аҳмади Дониш*

**МОНАВӢ** مانوی 1. мансуб ба Монӣ—наққоши машҳур; 2. *маҷ.* бо маҳорати баланд иҷрошуда.

Дар ин кохи фархунда чун бинавӣ,
Назар кун дар ин пайкари монавӣ. *Хоҷу*

3. пайрави Монӣ.

**МОНАНД** مانند монанда, шабеҳ, мисл, ҳамчун.

Қай тавон карданат ба маҳ монанд?
Ки ту хуршеди оламоройӣ. *Анварӣ*

**МОНАНДА** ماننده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* монистан||монидан; 2. монанд, шабеҳ.

Дар ҷанби улуввӣ ҳимматат чарх
Монандаи вушм пеши чарх аст. *Абӯсаъики Гургонӣ*

Ва ӯ монандаи ҷабали росих бар заҳмати авосиф ва садмати азлол таҳаммул менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОНАНДАГӢ** مانندگی шабоҳат, монандӣ.

Надидам ман андар ҷаҳон тоҷвар
Бад-ин фарру монандагӣ бо падар. *Фирдавсӣ*

**МОНДА** مانده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **мондан** I; **2.** хаста, сусту лакот (пас аз ягон машғулият).

Гӯянд, як рӯз Умари Абдулазиз то пешин ба кори халқ машғул буд, монда шуда ба хона даромад. *Аҳмади Дониш*

**МОНДАГӢ** ماندگی хастагӣ, сустию лакотӣ (пас аз ягон машғулият).

Фуруд омаду Рахшро об дод,
Ҳам аз мондагӣ чашмро хоб дод. *Фирдавсӣ*

**МОНДАН** I ماندن **1.** боқӣ будан; доимӣ ва безавол будан (шудан).

Наёмад кас андар ҷаҳон, к-ӯ бимонд,
Магар он, к-аз ӯ номи некӯ бимонд. *Саъдӣ*

Заррае дар ҳавои ту хуршед,
Қатрае дар ҳарими ту дарьё,
Ҷуз ту чизе дигар намемонад,
Гар равад аз миёна ин-ману мо. *Ибни Ямин*

**2.** дармондан, пас мондан, ақиб мондан (ба сабаби хастагӣ).

Чунин дод посух, ки аспам бимонд,
Зи сустӣ маро бар замин барнишонд. *Фирдавсӣ*

**3.** гузоштан; вогузоштан, монондан.

Аз имрӯз коре ба фардо мамон,
Кӣ донад, ки фардо чӣ гардад замон? *Фирдавсӣ*

**МОНДАН** II ماندن монанд будан, шабеҳ будан (шудан), шабоҳат доштан.

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони кинаҷӯй,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро. *Рӯдакӣ*

Аз ахтари бад зери фалак шикваи нодон
Монад ба ғарике, ки зи ёрон гила дорад. *Соиб*

**МОНЕЪ** *а.* مانع **1.** манъкунанда, боздоранда.

Пеши маҳрӯён чу абри беҳаё сад пора бод
Ҳар рақибе, к-аз тамошо ошиқонро монеъ аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** монеа, садд.

**МОНИСТАН||МОНИДАН** مانستن || مانیدن *ниг.* **мондан** II.

Ва ӯро мардумони Систон Зарваранг хонданди, зеро ки мӯи ӯ рост ба зари кашида монистӣ. *«Таърихи Систон»*

**МОНО** مانا монанда, монанд, шабеҳ.

Пил омад аз Ҳиндустон, оварда тӯтӣ бе карон,
Онак ба саҳро бенишон тутест моно рехта. *Хоқонӣ*

**моно ки** монанд аст ба он ки...; гӯё, пиндорӣ.

Эй ростӣ ки дар дили лайлу наҳор ёфт,
Моно ки з-эътидоли мизоҷи баҳор ёфт. *Анварӣ*

Рӯзи равшан надидаам моно-к
Ҳама умрам ба чашмдард гузашт. *Хоқонӣ*

**МОНӢ** مانی наққоши машҳуре, ки дар замони Шопури I соли 242 милодӣ даъвои пайғамбарӣ кард, китобе ба номи «Қитоби Аржанг» тартиб дод ва аз ақидаҳои зардуштӣ, яҳудӣ ва исавӣ омехта оине ба майдон овард; дар замони Баҳроми I бо иғвои руҳониёни зардуштӣ кушта шуд; пайравони ӯ монавӣ номида мешаванд.

Равон кард килки шабаҳрангро,
Бибурд оби Монию Аржангро. *Низомӣ*

Нақши матбӯи ту Монӣ натавонист кашид,
Турраи ҳур агар ҷои пари қоз накард. *Шоҳин*

Нахуст меҳру вафои туро сиришт магар,
Даме ки Монии тақдир нақши ман барбаст. *Шоҳин*

**МОР** مار ҳазандаи маъруф, ки навъҳои гуногун дорад ва асосан ба заҳрдору безаҳр ҷудо мешавад.

Эй бародар, мегурез аз ёри бад,
Ёри бад бадтар бувад аз мори бад. *Румӣ*

Шуд аз гуфтаи ройзан хашмнок,
Бипечид чун мор бар рӯи хок. *Низомӣ*

**мори гурза** навъе аз мори калони заҳрдори бисьёр хатарнок.

Бас кун, Хоқониё, зи мидҳати дунон,
То зи сагони халқ шери шарза наҷӯй.
То ба ҳусни лафз номи сифла нароний,
З-оби Хизр коми мори гурза нашӯй. *Хоқонӣ*

**мор фасоидан** (ё **афсоидан**) морро афсун кардан, тасхир кардани мор.

Омад он мори аҷал ҳеҷ азимат донед,
Ки бихонеду бад-он мор фасоед ҳама? *Хоқонӣ*

◇ **мори зарандуда** *киноя аз* қалам.

*Мори зарандуда бин, дар даҳанаш мушки тар,*
Мӯрча бин сад ҳазор аз паи ӯ бар қамар. *Бадри Чочӣ*

**мори сиёҳ** *киноя аз* кокул, гесӯ, милла, печа.

Мушк бар оташ фигaнд ҷодуи зулфаш,
Мори сиях бар канораи қамар омад. *Бадри Чочӣ*

**МОРАФСО** مارافسا афсунгари мор, тасхиркунандаи мор; моргир.

Бо бадон чандон ки некӯй кунӣ,
Қатли морафсо набошад ҷуз ба мор. *Саъдӣ*

**МОРАФСОЙ** مارافسائی амали морафсо, тасхир кардани мор; гирифтани мор.

Ба морафсоии он зулфу он дӯш,
Ба чанбарбозии он ҳалқа в-он гӯш... *Низомӣ*

**МОРГАЗ** مارگز *ба дарозии дандони мор.*

Бад-ӯ гуфт, к-эй камтар аз моргаз,
Ба майдон кӣ пӯшад зиреҳ зери хаз? *Фирдавсӣ*

**МОРГАЗИДА** مارگزیده он кӣ ӯро мор газида аст.

То тарьёк аз Ироқ оварда шавад, моргазида мурда шавад. *Саъдӣ*

Моргазида аз ресмони ало метарсад. *Зарбулмасал*

**МОРГИР** مارگیر дастгиркунандаи мор.

Гар аз дашти Қаҳтон яке моргир
Шавад муғ, бибояд куштан ба тир. *Фирдавсӣ*

**МОРДӢ** ماردی *ниг.* **моридӣ.**

**МОРИД** *а.* مارد саркаш, нофармон, осӣ.

Сулаймон фармуд, то Сахри моридро пайдо карда, назди вай оваранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОРИДӢ||МОРДӢ** ماردی сурх, ранги сурх.

Хурӯшону кафкафафканону силеҳаш
Ҳама моридӣ гаштаву хингаш ашқар. *Хисравӣ*

**МОРИН** مارین мордор, сермор.

Раҳаш морину кӯҳсораш палангин,
Гиёву сангаш аз хуни ту рангин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**МОРИСТОН** مارستان бемористон, касалхона.

Бурдаш аз қаср чун нигористон,
Ҳамчу девонагон ба мористон. *Ҷомӣ*

**МОРИҶ** *а.* مارج оташи бедуд.

Мориҷ дар луғати тозӣ забонаи оташ аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МОРМОҲӢ** مارماهی як чинс моҳии моршакл.

Сапедӣ кун ҳақиқат бо сиёҳӣ,
Ки набвад мормоҳӣ ёри моҳӣ. *Низомӣ*

**МОРЧӮБА** مارچوبه ҳалиюн, моргиёҳ, ки гӯё дафъкунандаи захри мор ва дигар ҷонварони газандаи заҳрдор аст.

Гирам, ки морчӯба кунад тан ба шакли мор,
К-ӯ заҳр баҳри душману к-ӯ мӯҳра баҳри дӯст.
*Хоқонӣ*

**МОРӢ** I ماری кушташуда; **морӣ кардан** куштан.

Агар морию каждумӣ буд табъаш,
Ба саҳрош чун мор карданд морӣ. *Асҷадӣ*

**МОРӢ** II ماری: **морӣ кардан** монанди мор печу тоб хӯрдан.

Бар азизон ғамзаи шӯхи ту хорӣ мекунад,
Ғамзаи ту хорию зулфи ту морӣ мекунад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МОСИВО** *а.* ماسوا ғайри он, ба ҷуз он, дигар аз он.

Собит ин ҷост, мобақӣ сайёр,
Марказ ин аст, мосиво паргор. *Бедил*

**МОСТ** ماست ҷурғот, шири бо моя туршонидашуда, ки ҳанӯз обаш нарафтааст.

Ғарибе гарат мост пеш оварад,
Ду паймона об асту як чумча дӯғ ... *Саъдӣ*
Моям бинҳод миқдоре, ки хост,
Шир будам, баъд аз онам кард мост.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**МОТ** مات **1.** мабҳуту ҳайрон.

Мо моти туем, Шамси Табрез,
Сад хидмату сад салом аз мот. *Шамси Табрезӣ*

**2.** гирифтор шудани шоҳ, банд шудани шоҳ (дар бозии шатранҷ); **мот додан** мағлуб кардан (дар шахмот); *маҷ.* мағлуб кардан, ғолиб омадан.

Аспи ман бистад, пиёда мондаам,
Аз ду рух он шоҳ мотам медиҳад. *Шамси Табрезӣ*

**3.** *маҷ.* мағлуб.

Шуд аз ранҷу аз ташнагӣ шоҳ мот,
Чунин ёфт аз чархи гардон барот. *Фирдавсӣ*
Гуфт, ки ман шоҳи бутонам, Камол,
Гар ҳаваси мот бувад, шаҳ биҳоҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

**мот кардан** ғалаба кардан; **мот шудан** мағлуб шудан.

Чун қазо оҳанги найранҷот кард,
Рустоӣ шаҳриёр(р)о мот кард.
Бо ҳазорон ҳазм хоҷа мот шуд,
З-он сафар дар маърази офот шуд. *Румӣ*

**МОТААХХАР** *а.* ماتأخر вопасин, он чӣ дар замонҳои охир рӯй дода аст; *муқобили* **мотақаддам.**

Бурданд, Камол, гӯи маънӣ
Назми туву наср ҳар ду бо ҳам:
Он аз шуарои мотааххар
В-ин аз фузалои мотақаддам. *Камоли Хуҷандӣ*

**МОТАМ** ماتم сӯг, азо, мусибат; андӯҳу ғусса.

Дилеву сад ҳазорон оҳи хунин
Зи ҳад бигзашт, алҳақ, мотами дил. *Анварӣ*

◇ **мотами орзуҳо** нарасидан ба орзуҳо, нокомӣ.

... Ки аз гӯшагирон дар ин гӯша кист,
Ки бар мотами орзуҳо гирист? *Низомӣ*

**МОТАМЗАДА** ماتمزده азодор; мусибатдида.

Ин ҳама нола, ки ман мекунам аз дарди фироқ,
Ҳеҷ мотамзадаи ҷомасиёҳе накунад. *Ҳилолӣ*

**МОТАМКАДА** ماتمکده азохона.

Ҷаҳон сар ба сар гашт мотамкада,
Шуд аҳли замон низ мотамзада. *Ҳотифӣ*

**МОТАМСАРО** ماتمسرا азохона; хонаи мусибат.

Паҳлу бар остонаи навдавлатон мабанд,
Дилро чароғи гӯшаи мотамсаро макун! *Сайидо*
*Аз рашки сокинони сари кӯи он парӣ*
Мотамсаро шудаст малакро сарои чарх. *Фузулӣ*

◇ **мотамсарои хок** *киноя аз* дунё.

Мотамсарои хок мақоми назора нест,
Ин ҷо гуле ба ғайри гиребони пора нест. *Соиб*

**МОТАМӢ** ماتمی азодор; мусибатдида.

Чу шамъи мотамиён дуди шӯълаи оҳам
Дар осмон зада чун Каҳкашон алам бе ту. *Сайидо*

**МОТАҚАДДАМ** *а.* ماتقدم собиқ, он чӣ дар замони пеш гузаштааст; *муқобили* **мотааххар.**

Ҳукамои мотақаддам назар дар ин афлок ва анҷум кардаанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МОУЛВАРД** *а.* ماءالورد *ниг.* **гулоб.**

**МОУЛЪИНАБ** *а.* ماالعنب оби ангур; шароби ангурӣ.

Сӯҳбати моулъинаб мояи норуллаҳ аст,
Тарки чунин об ҳаст оби карам доштан. *Хоқонӣ*

**МОФАВҚ** *а.* مافوق он чӣ дар боло истодааст; бештар.

Ба фармудаи Мусо мофавқи бистсола ва модуни панҷоҳсола ... буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОФИЗЗАМИР** *а.* مافی‌الضمیر он чӣ дар дилу хотир аст, орзу ва сирри дил.

Дил ҷои меҳри туст, чӣ пинҳон кунем роз?
Чун равшан аст пеши ту мофиззамири мо.
*Камоли Хуҷандӣ*

Шаҳриёр ... лоҷарам мофиззамири худро ба муқаррабон ва бузургони даргоҳ тақрир намуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МОФИЛХИЛВАТ** *а.* مافی‌الخلوت он чӣ дар хилват воқеъ мешавад.

[Дуредгар] оҳиста-оҳиста ба зери тахт даромад, то мофилхилватро мушоҳада кунад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МОФИҲО** *а.* مافیها он чӣ дар он аст.

[Диоҷонс] даст аз дунъё ва мофиҳо боздошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МОФОТ** *а.* مافات он чӣ фавт шудааст; гумшуда; аз даст рафта.

[Малик] ба тадоруки мофот машғул шуда, фармуд, ки он канизак дигар ба хилвати ӯ дарнаёяд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МОХ** ماخ 1. қалбакӣ, носара.

Ҷавон шуд ҳакими мо ҷавонмарду дилфароҳ,
Яке пирзан харид ба як мушт сими мох. *Асҷадӣ*

2. дунҳиммат, хасис.

Ба соъу доман бахшад зари тамомъиёр,
На сими мох диҳад бар мисоли мардуми мох.
*Шамси Фахрӣ*

**МОХУЛИЁ** *ю.* ماخولیا *шакли кӯтоҳшудаи* **молихулиё.**

Мохулиёи васлаш афтода бар сари мо
Ҳамчун хаёли ганҷаш андар димоғи муфлис. (1)
*Камоли Хуҷандӣ*

Қай тавон савдои ошиқро илоҷ?
Тарки ин мохулиё кун, эй табиб! (1) *Ҷомӣ*

[Бозаргон] аз ин мохулиё чандон фурӯ гуфт, ки беш тоқати гуфтанаш намонд. (2) *Саъдӣ*

**МОЧИН** ماچین: **Чину Мочин** Хитой ва ғайри Хитой, Хитой ва мамлакатҳои ҳамсояи он.

Сипаҳбуд гави пилтан бо сипаҳ
Суви Чину Мочин даромад зи раҳ. *Фирдавсӣ*

**МОЧУЧА** ماچوچه *тиб.* дорурезак, як навъ зарф барои рехтани дору дар гулӯи кӯдакон.

Гашт сокин зи дард, чун дору
Ӯ ба мочуча дар даҳонаш рехт. *Парвез Хотун*

**МОШ** ماش ғалладонаи лундаи пӯсташ сабзи мағзаш сафед аз ҷинси адас.

Аз хӯрдани сусмор ба бори дарахтон, ки шабеҳи донаи мош будааст, паноҳ бурд. *Носири Хисрав*

**МОШАРО** ماشرا *тиб.* варами хунин.

Аз судоъу мошарову аз хуноқ
В-аз зукому аз ҷузому аз фувоқ. *Румӣ*

**МОШИТА** *а.* ماشطه *ниг.* **машшота.**

Духтари Фиръавнро мошитае буд, ки ба тартиби муҳиммоти ӯ машғул буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Зи дасти мошитаи даҳр дар парешонӣ
Маро дилест, ки чун шона дар ғами гесӯст. *Шоҳин*

**МОШИЯ||МОШИЯТ** *а.* ماشیه||ماشیت ҳайвони хонагӣ аз қабили шутур, гӯсфанд, гов ва ғ.

**МОШОБА** ماشابه оши суюқи мошдор.

Палав бо чои қаймоқӣ маро рӯзе ду бас бошад,
Ҳарисонро бигӯ: Мошобаҷонро бо шумо додам.
*Савдо*

**МОШОҚ** *т.* ماشاق хӯша, сараки гандум.

Мошоқи вафо чу шуд мунаҷҷал,
Бар пир иҷоза дод Навфал. *Шоҳин*

**МОШУРА||МОШӮРА** ماشوره 1. найчаи миёнхолӣ; лӯлача.

Зани бадкор ... қадре заҳри ҳалоҳили суда дар мошура карда, пеши бинии барно овард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Чу мошураи ҳиндувонӣ ба ранг
Миён оганида ба тиру хаданг. *Низомӣ*

2. яке аз асбобҳои бофандагӣ — найчаи миёнхолӣ, ки ба даруни моку гузошта мешавад; 3. найчаи миёнтиҳии бофандагон барои печидани нах.

Ба даффаву ҷаду мошураву каловаву чарх,
Ба обгиру ба маштуту мехкӯби таноб ... *Хоқонӣ*

**МОЪ** *а.* ماء об; **мои маин** оби ҷорӣ, оби равон.

Бар дари лутфаш ба хок-дар бинишонанд
Боди саборо на, балки мои маинро. *Анварӣ*

Овардаанд, ки яке аз дабирон ... ба волии Миср нома менавишт ва хотир ҷамъ карда буд ва дар баҳри фикрат ғарқ шуда ва сухан мепардохт чун дурри самин ва мои маин. *Низомии Арӯзӣ*

**МОЯ** مایه 1. асл ва асоси чизе; асос ва сабаб, боис.

Эй мояи хубию некномӣ,
Рӯзам надиҳад бе ту рӯшноӣ. *Рӯдакӣ*

Бад-он кас, ки ҷонаш зи дониш тиҳист,
Ситеҳиданат мояи аблаҳист. *Шокири Бухорӣ*

Захми бало марҳами худбинӣ аст,
Талхии май мояи ширинӣ аст. *Низомӣ*

2. сармоя, дастмоя; дороӣ, сарват; молу мулк.

Туро моя диҳам, ки бад-он тиҷорат кунӣ. *Авфӣ*

Мояву мулк ҳасту сатру ҷамол,
Беҳ аз ин кай расӣ ба ҷуфти ҳалол. *Низомӣ*

Аз раийят шаҳе ки моя рабуд,
Буни девор канду бом андуд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

3. асбобу анҷоми кор.

Чу ҳар моя, ки буд аз пеша бардошт,
Қалам бар ман фиганду теша бардошт. *Низомӣ*

4. матлаб, матолиб.

Зи ҳар нусха бардоштам мояҳо,
Бар ӯ бастам аз назм перояҳо. *Низомӣ*

5. *маҷ.* фикри муҳим, мулоҳизаи муҳим.

Ту ин моя охир напиндоштӣ,
Ки аз ҷанг авлотар аст оштӣ. *Хоҷу*

6. миқдор, андоза; шумор; дараҷа.

Хӯрад бешу кам он моя, ки хоҳад
Ба рӯз афзояд он-ч аз вай бимонад. *Носири Хисрав*

Ҳар кӣ дар пеши сухани дигарон афтад, то мояи фазлаш бидонанд, пояи ҷаҳлаш бишносанд. *Саъдӣ*

**чӣ моя** чӣ қадар, чӣ миқдор; чӣ навъ, чӣ тавр; *маҷ.* чӣ аҷаб.

Ҳама мубадонро зи лашкар бихонд,
Ба чарбӣ чӣ моя суханҳо биронд. *Фирдавсӣ*

Чӣ моя мастурон ба иллати дарвешӣ дар айни фасод афтодаанд ва ирзи гиромиро ба боди зиштномӣ бардода. *Саъдӣ*

7. қадру қимат.

Нашояд хӯи бадро моя кардан,
Бузургонро чунин бе моя кардан. *Низомӣ*

8. *маҷ.* истеъдод, лаёқат.

Чу дорандагони туро моя нест,
Мар-ӯро ба гетӣ чу ман доя нест. *Фирдавсӣ*

◇ **моя гарон кардан** қимат кардани дастмоя, музояқа кардан.

Ашк агар моя гарон кард бари мӯягарон,
Вомӣ ашк аз садафи ҷон ба гуҳар боз диҳед.
*Хоқонӣ*

**МОЯВАР** مایه‌ور сармоядор, давлатманд.

**МОЯДОР** مایه‌دار сармоядор, сарватманд, соҳибдавлат, молик, соҳиб.

Забон нуқсон надорад моядорони муруввалро,
Фурӯмояст ҳар кас дидааш бар суд мегардад. *Соиб*

Чӣ ғубор ин қадар парешон шуд,
Ки ҷаҳон моядори имкон шуд. *Бедил*

**МОЯДОРӢ** مایه‌داری сармоядорӣ, сарватмандӣ; моликӣ, соҳибӣ; **моядорӣ кардан** соҳибдавлатона, ҳамчун давлатманд рафтор кардан.

Тиҳидаст, к-ӯ моядорӣ кунад,
Чу лангест, к-ӯ роҳворӣ кунад. *Низомӣ*

**МОЯНДАР** مایندر модарандар, модари ӯгай.

Душман ар меҳр тамаъ дорад, аз-ӯ беҳудагист,
Ки ҷаҳон модари ӯ нест, ки мояндари ӯст.
*Фаррухӣ*

**МОЯТАҲАЛЛАЛ** *а.* مایتحلل он чизе, ки ҳал мешавад, ҳалшаванда, он чи ки ҳазм мешавад, ҳазмшаванда.

Таоме, ки бадали моятаҳаллал ва мумидди моддаи ҳаёт аст, чун дар меъда фосид гашт, ҷуз ба дафъ аз мазаррати он халос натавон ёфт.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МОЯҶУЗ** *а.* مایجوز чизе, ки ҷоиз ва раво шумурда мешавад; *муқобили* **молояҷуз.**

Фарде намондӣ, ки фориқ будӣ миёни ... мояҷуз ва молояҷуз. *«Равзат-ус-сафо»*

**МОҒ** I ماغ як навъ мурғобии сиёҳранг, қашқалдоқ.

Ба кӯҳ-бар даванда ба сони калоғ,
Ба дарьё ба кирдори моҳию моғ. *Фирдавсӣ*

Чун ба дарьё расид зи ҷӯю зи дашт,
Моғ ҳам гирди ӯ наёрад гашт. *Саноӣ*

**МОҒ** II ماغ меғ, бухоре, ки ба рӯи замин пайдо мешавад, ҳаври замин, тумани ғафси тираи паҳншаванда ба рӯи замин.

Гаҳ хаёли осиёву боғу роғ,
Гаҳ хаёли меғу моғу леғу лоғ. *Румӣ*

**МОӢ** I مائی *шакли кӯтоҳшудаи* **мовароуннаҳрӣ.**

Аз толеи милоди ту диданд расадҳо
Ахтаршуморон румию юнонию моӣ. *Хоқонӣ*

**МОӢ** II مائی: **моиву манӣ** худбинӣ, кибру ғурур.

Дар баҳри моиву манӣ афтодаам, биёр
Май, то халос бахшадам аз моиву манӣ. *Хофиз*

**МОҚУТ** ماقوت навъе аз ҳалвоҳо, ки аз нишоста ва қанду равған тайёр карда мешавад.

Боз собунию машкуфию санбӯсаи нағз,
Ҳалқаҷӣ бошаду моқут пур аз мушки татор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**МОҲ||МАҲ** ماه||مه 1. Қамар, ҳамроҳи Замин, ки ба даври он мегардад ва аз акси рӯшноии Офтоб тобон аст.

Даромад ба ғурридан абри сиёҳ,
Зи моҳӣ тафи теғ баршуд ба моҳ. *Низомӣ*

Танат чун рӯҳ лоғар аз чӣ дард аст?
Чаро моҳи рухат чун шамъ зард аст? *Хозиқ*

**моҳи мунхасиф** моҳи дар хусуф монда, моҳи гирифта.

Маҳкадаму фалакридо в-аз тафи офтоб раҳ,
Чеҳра чу моҳи мунхасиф ёфта ранги асмарӣ.
*Хоқонӣ*

**моҳи нав** а) ҳилол; б) *киноя аз* абрӯи ёр.

Бар ҳама кас бинамудам хами абрӯ, ки ту дорӣ,
Моҳи нав ҳар кӣ бубинад, ба ҳама кас бинамояд.
*Саъдӣ*

**моҳи нокоста** моҳи тамом, моҳи чордаҳшаба.

Боғи давлатро гули навхоста,
Бурҷи шоҳиро моҳи нокоста. *Ҷомӣ*

**моҳи хиргаҳнишин** моҳи дар ҳола монда, моҳи ба даруни хиргаҳ (ҳола) истода.

Гар ба хиргоҳе дарояд чун моҳи хиргаҳнишин,
Гоҳи маҷлис барфурӯзад ҳамчу садри комгор.
*Восифӣ*

**моҳ (дар)гирифтан** гирифтани моҳ, хусуф.

Моҳ бидид он руху худ даргирифт,
Бе сабабе худ нагирифтаст моҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

2. *маҷ.* хушрӯй, маҳбуба.

Гуфтам, ки туро, эй маҳ, аз тобиши рӯи ту
Зӯҳра бибарад саҷда чун бандаву чун кеҳтар.
*Шамси Табрезӣ*

Аз он моҳаш уммеди фарзанд буд,
Ки хуршедчеҳра барӯманд буд. *Фирдавсӣ*

**моҳи дилафрӯз** дилбар, маҳбуба.

Чунон мехост, к-он моҳи дилафрӯз
Ба пешам чашми ӯ бошад шабу рӯз. *Ҷомӣ*

**моҳи дуҳафта** (*ё* **тамом**) а) моҳи чордаҳ, бадр.

Дар қимори ҳусн бо моҳи тамом
Даъвии доди тамомат мекунад. *Анварӣ*

Аз покдоманон накунад ҳусн эҳтироз,
Моҳи тамом дар бағали ҳола меравад. *Соиб*

б) *киноя аз* чеҳраи зебо, чеҳраи маҳбуба.

Сияҳ шаъре аз сунбули мушкфом
Фурӯ ҳишта аз тарфи моҳи тамом. *Хоҷу*

Моҳи дуҳафта шавад аз канори шаб пайдо,
Шабаш зи гӯшаи моҳи дуҳафта шуд пайдо.
*Бадри Чочӣ*

**моҳи маҷлис** ёри маҷлисоро, ёри сӯҳбатоpо.

Ситорае бидурахшиду моҳи маҷлис шуд,
Дили рамидаи моро рафиқу мунис шуд. *Хофиз*

**моҳи тамом** *ниг.* **моҳи дуҳафта; 3.** *маҷ.* рӯи зебо.

Бароварда хай моҳаш аз тоби май,
Зи лаъли лабаш рехта оби май. *Хоҷу*

Маҳаш мушксою лабаш майфурӯш,
Ду абрӯ камонкаш, ду гул диръпӯш. *Фирдавсӣ*

**моҳи асмар** рӯи гандумгуни ёр.

Дӯшам даромад аз дари хумхона ними шаб,
Шаб рӯзи ид кард маро моҳи асмараш. *Хоқонӣ*

4. *маҷ.* арӯс; **моҳу шоҳ** арӯс ва домод; *муқ.* **шоҳ** 3 **(шоҳу моҳ).**

Нишастанд бар гоҳ-бар моҳу шоҳ,
Чӣ некӯ бувад гоҳро шоҳу моҳ. *Унсурӣ*

5. нишони махсус ба сурати моҳ, ки бар болои қаср ва шодурвон устувор мекарданд.

Моҳи айвони ту тобон бод аз авҷи зафар,
К-аз фурӯғаш нур бар хуршеди тобон омадаст.
*Анварӣ*

6. як қисм аз дувоздаҳ қисми сол.

Рӯз ҳафта, ҳафта шуд маҳ, моҳ сол,
Моҳу соле ҳолӣ аз ранҷу малол. *Ҷомӣ*

**моҳи об** *моҳи ёздаҳуми сурьёнӣ, ки ба моҳи июль баробар меояд.*

Мӯъҷизи Хоқонӣ аст мадҳи ту, то дар ҷаҳон
Субҳ барад оби моҳ, мева барад моҳи об. *Хоқонӣ*

◇ **моҳи Канъон** (*ё* **Канъонӣ**) *киноя аз* Юсуфи Мисрӣ, ки писари Яъқуби пайғамбар ва маҳбуби Зулайхо (духтари подшоҳи Миср) будааст.

Метавонӣ, ки раҳоӣ диҳӣ аз қайди ситам
Ту, ки аз чоҳ барорӣ моҳи Канъониро. *Махфӣ*

Ҳусн он нест, ки дар паллаи пастӣ монад,
Нест ҳоҷат расану далв моҳи Канъонро. *Соиб*

**моҳи Нахшаб** (*ё* **Сиёмӣ, Муқаннаъ**) аз рӯи ривоятҳо моҳи сунъии ҳаким ибни Ато машҳур ба ибни Муқаннаъ, ки бо омехтани баъзе моддаҳо ҳамчун симоб ва ғ. сохта буд ва аз чоҳе, ки дар пояи кӯҳи Сиём (дар наздикии шаҳри Нахшаб) буд, ҳар шаб дар муддати ду моҳ берун мебаровардааст ва гӯё нураш то чор фарсанг мерасидааст.

На моҳи Сиёмӣ, на моҳи фалак,
Ки инат ғулом асту он пешкор. *Рӯдакӣ*

Расида акси он тоҷи мурассаъ
Ба чархи моҳ чун моҳи Муқаннаъ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Моҳи фалак сар ба авҷи сипеҳр афрохт ва мухолифи боргоҳ монанди моҳи Нахшаб, дар ҳазизи чоҳи фано афтод. *«Таърихи Фаришта»*

**моҳи сиём** моҳи рӯза, моҳи рамазон.

Аз Ғазнин берун омада ва ғурраи рамазон ба Тунобод расида, тамоми моҳи сиём дар он ҷо таваққуф намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**моҳи чоҳи Каш** *ниг.* **моҳи Нахшаб.**

Ҳамчу моҳи чоҳи Каш бадхоҳ меҷуст иртифоъ,
Аз тулӯи хеш ҳам дар мабдаи оғоз монд.
*Бадри Чочӣ*

**Моҳ бар кӯҳон** *мус.* номи оҳанги мусиқӣ.

*Зи баҳри сур ба базми ту хисравони ҷаҳон*
Ҳамезананд шабу рӯз «Моҳ бар кӯҳон». *Унсурӣ*

**МОҲАЗАР** *а.* ماحضر **1.** он чӣ тайёр ва мавҷуд аст.

Гуфт: Бо дил бигӯ, ки ҳолӣ нест
Моҳазар ҷуз ба ҳаҷр дастрасам. *Анварӣ*

Аммо ба расми моҳазар тӯҳфае дорам, ки аз падар ба ман мирос расида. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. таоми ками бетакаллуф, ки дар вақти даркорӣ мавҷуд ва ҳозир бошад.

Ҳар чӣ дар хона дошт моҳазаре,
Пеш оварду кард лобагарӣ. *Низомӣ*

Пас аз замони гуфтугӯ хони моҳазаре густурда буданд. *Бедил*

**МОҲАСАЛ** *а.* ماحصل он чӣ ҳосил шудааст; натиҷа, самара.

Моҳасал шавқи беқарор бас аст,
Музди мо иштиғоли кор бас аст. *Бедил*

**МОҲВАШ||МАҲВАШ** ماوش||مهوش моҳосо, моҳмонанд.

Менамояд акси май дар рангу рӯи маҳвашат,
Ҳамчу барги арғувон бар сафҳаи насрин ғариб.
*Ҳофиз*

Гардани ӯ сарфарози маҳвашон,
Дар камандаш гардани гарданкашон. *Ҷомӣ*

**МОҲИЁН** ماهیان чандин моҳ.

Замона бар ин низ чанде бигашт,
Бар ин кор-бар моҳиён баргузашт. *Фирдавсӣ*

**МОҲИЁНА** ماهیانه музд ва маоши якмоҳа, моҳона.

Маҳе нишаст хаёли рухаш ба хонаи чашм,
Ту моҳӣ, аз ту ситонем моҳиёнаи чашм.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МОҲИР** *а.* ماهر бомаҳорат, устоди кор.

Аз равонбахшии Исо назанам дам ҳаргиз,
З-он ки дар рӯҳфазоӣ чу лабат моҳир нест. *Ҳофиз*

Табибо, дар илоҷи дарди дил моҳир шудӣ, аммо
Чӣ ҳосил з-он ки куштӣ аз хато дар имтиҳон моро.
*Фузулӣ*

**МОҲИХОР** ماهی‌خوار навъе аз парандаи моҳихӯр; моҳихӯрак.

Ҳамон подош бинӣ вақти найранг,
Ки моҳихор дид аз ҷанги харҷанг. *Низомӣ*

Моҳӣ моҳиро хӯрад, моҳихор — ҳар дуро.
*Зарбулмасал*

**МОҲИЧА** I ماهیچه навъе аз оши хамирӣ монанди ӯгро.

Фирдавсмаконӣ бар сари суфра табақи моҳича пеши Шерхон ниҳода буд. *«Таърихи Фаришта»*

**МОҲИЧА** II ماهیچه *ниг.* **моҳча.**

Моҳичаи рояти шоҳ ... аз уфуқи маърака тулӯъ намуд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МОҲИЯТ** *а.* ماهیت ҳақиқат, аслу ҷавҳар; ниҳод, табиат.

Ақлро равшан шавад моҳияти ҳуснат, агар
Пардаи ҳайрат бибандад дидаи идрокро. *Ҷомӣ*

**МОҲОР** ماهار маҳори шутур.

... Бирафтанд сандуқҳоро ба пушт
Қашиданду моҳори уштур ба даст. *Фирдавсӣ*

**МОҲПАЙКАР||МАҲПАЙКАР** ماه‌پیکر||مه‌پیکر моҳсурат, моҳрӯ; хушрӯ.

Воҷиб шуд иҷтиноби ман аз моҳпайкарон,
Чун фарз кардаанд ба худ куштани маро. *Фузулӣ*

Қулбаам матлаи хуршед шуд аз омаданат,
Шӯхи маҳпайкари хуршедизорам, бинишин! *Савдо*

**МОҲПАРАСТ||МАҲПАРАСТ** ماه‌پرست||مه‌پرست *киноя аз* ошиқ.

Маҳпарастон, ки ситора ҳама шаб мешумуранд,
Охир ин кӯшишу уммед ба ҷое бирасад.
*Шамси Табрезӣ*

**МОҲПОРА||МАҲПОРА** ماهپاره||مه‌پاره *киноя аз* хушрӯй.

Рӯяш ба чашми пок тавон дид чун ҳилол,
Ҳар дида ҷои ҷилваи он моҳпора нест. *Ҳофиз*

Аз ин маҳпораи обидфиребе,
Малоиксурате, товусзебе,
Ки баъд аз диданаш сурат набандад
Вуҷуди порсоёнро шикебе. *Саъдӣ*

**МОҲРУХ||МАҲРУХ** ماهرخ||مه‌رخ моҳрӯ, хушрӯ.

Дидам ба раҳ он нигори ҳапдонро,
Он моҳрухи ситорадандонро. *Муиззӣ*

Равон гашт дар мавкибаш маҳрухон
Чаман дар рикобаш шакарпосухон. *Хоҷу*

**МОҲСИМО||МАҲСИМО** ماهسیما||مه‌سیما моҳтальат, моҳрӯй; *маҷ.* хушрӯй.

Надонам аз чӣ сабаб ранги ошноӣ нест
Сиҳиқадони сияҳчашми моҳсиморо. *Ҳофиз*

Офтоби фатҳро ҳар дам тулӯъе медиҳад,
Аз кулоҳи хисравӣ рухсори маҳсимои ту. *Ҳофиз*

Гоҳе зани моҳсимо ба нози ҷонафзо матои хираду ҳуши ҷавон ба ғорат мебурд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МОҲТАЛЪАТ||МАҲТАЛЪАТ** ماهطلعت||مه‌طلعت моҳрӯ, моҳсурат; хушрӯ.

Моҳталъат, меҳрдавлат, зӯҳразинат, тирфаҳм,
Муштариахлоқу баҳромофату кайвондимор. *Унсурӣ*

Бигир турраи маҳталъатеву қисса махон,
Ки саъду наҳс зи таъсири Зӯҳраву Зуҳал аст. *Ҳофиз*

**МОҲТОБ||МАҲТОБ** ماهتاب||مه‌تاب **1.** партав ва рӯшноии моҳ.

Чарх пеши ҳиммати ту ҳамчу ботил пеши ҳақ,
Фитна пеши ёси ту ҳамчун қасаб дар моҳтоб. *Анварӣ*

Шаби сӯҳбат ғанимат дону доди хушдилӣ бистон,
Ки маҳтобе дилафрӯз асту тарфи лолазоре хуш. *Ҳофиз*

**2.** моҳ, қамар.

Оҳ аз ин зиштон, ки маҳрӯ менамоянд аз ниқоб,
Аз дарун шав моҳтобу аз бурун шав офтоб. *Шамси Табрезӣ*

Аз бисьёрии шуоъ чашмҳо ва дидаҳои эшон ба воситаи тоби маҳтоб ва ситорагон дар ҳаво ҷуз рафтори кавокиб ва ҷаҳидани савоқиб чизе ба назар нарасид. *Аҳмади Дониш*

◇ **маҳтоб паймудан** кори беҳуда ва ҳарза кардан.

Соҳирон маҳтоб паймоянд зуд
Пеши бозаргону зар гиранд суд. *Румӣ*

**МОҲУВАЛМАҚСУД** *а.* ماهوالمقصود *он чизе ки орзу ва талаб мешавад, мақсади дар назар дошташуда.*

Пеши рӯи ту моҳро чӣ вуҷуд,
Ки рухи туст моҳувалмақсуд. *Камоли Хуҷандӣ*

**МОҲЧА** ماهچه **1.** *шакли хурдӣ ва навозиши* **моҳ**; **2.** нишони ба шакли моҳ, ки аз тилло ва нуқра сохта бар сари байрақ, чатр ва ғ. устувор мекарданд.

Шер гуфт: ... Агар бар моҳчаи чатри ҳумоюни ҳумоосон ман ... теғ кашад, оқибат завол хоҳад буд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**3.** сӯзане, ки сари онро аз зару нуқра ва амсоли он ба шакли қуббача месозанд ва занон барои бастани сарбанду пешонабанд ба кор мебаранд; бандак, сӯзанак.

**МОҲӢ** I ماهی **1.** ҳайвони маъруфи обӣ (аз рӯи афсонаҳои динӣ гӯё замин ба шохи гов ва гов ба пушти моҳӣ ва моҳӣ дар об истодааст).

Фурӯ шуд ба моҳию баршуд ба моҳ
Буни найзаву қуббаи боргоҳ. *Фирдавсӣ*

Чу бигзашт як соат, омад ба ҳуш,
Зи моҳӣ бароварда бар маҳ хурӯш. *Хоҷу*

**2.** *нуҷ.* номи яке аз дувоздаҳ бурҷи осмон, Ҳут.

Сар аз бурҷи Моҳӣ баровард моҳ,
Бидаррид то ноф шаъри сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**3.** *киноя аз* пиёлаи дарозрӯяи моҳишакл.

Аз гов дар мурғаш фишон в-аз мурғ дар моҳӣ ҷакон
Бо маҳрухе сӯи даҳон ҳар дам ба ишрат мебараш! *Бадри Ҷочӣ*

Аз гов ба мурғ ояду аз мурғ ба моҳӣ,
В-аз моҳии симин суи дилҳои ҳавоӣ. *Хоқонӣ*

**МОҲӢ** II *а.* ماحی маҳвкунанда, нобудкунанда.

Шоҳи равшанзамири софидил,
Ҳомии ҳаққу моҳии ботил. *Ҷомӣ*

Қуръаи ихтиёр ... ба Ильёс — хоҷаи Баҳодур, ки моҳии осори Рустам ва Исфандиёр буд, афтод. «*Равзат-ус-сафо*»

**МОҶАРО** *а.* ماجری||ماجرا **1.** саргузашт; воқеа, пешомад, рӯйдод.

Силсилаи мӯи дӯст ҳалқаи доми балост,
Ҳар кӣ дар ин ҳалқа нест, фориғ аз ин моҷарост. *Саъдӣ*

Аз он бо ту мегӯям ин моҷаро,
Ки дарди диламро ту донӣ даво. *Хоҷу*

**2.** аҳволи пуризтироб, вазъияти пурҳаяҷон.

Агар шабе накунӣ масти бодаи васлат,
Биё, бубин, зи ғамат ман чӣ моҷаро дорам. *Васлӣ*

**3.** ҷанҷол, кашмакаш; мунозира, баҳсу ҷидол.

Лекин агар даври visоле бувад,
Сулҳ фаромӯш кунад моҷаро. *Саъдӣ*

Гоҳ дорам бо ҳариса моҷаро,
Гоҳ дар дасти биринҷам мубтало. *Абӯисҳоқи Атъима*

**моҷаро кардан** а) баҳсу ҷидол кардан, ҷанҷол кардан.

Дидӣ сафои оразаш, эй дида, гирья чист,
Баъд аз сафо ба гирья чаро моҷаро кунӣ? *Камоли Хуҷандӣ*

Моҷаро кам куну боз о, ки маро мардуми чашм
Хирқа аз сар ба дар оварду ба шукрона бисӯхт. *Ҳофиз*

б) кӯшиш ва талош кардан.

Ҳилолӣ, пеши он маҳ шармсорам з-ин шикояҳо,
Дар ин маънӣ ба ғоят моҷаро кардам, надонистам. *Ҳилолӣ*

**МОҶИД** *а.* ماجد машҳур, номдор, бошараф, бузургвор, гиромӣ.

**МОҶИДА** *а.* ماجده *муаннаси* **моҷид.**

Он ҳазрат бо волидаи моҷидаи хеш тариқи машварат маслук медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАББАД** *а.* مؤبد абадӣ кардашуда, ҷовид, абадӣ, хамешагӣ.

То ганҷи абад зи ту ситонанд,
Дар ранҷи муаббадат нишонанд. *Ҷомӣ*

Салби ихтиёр ва тарки ризои нафс нест, магар ҳабси мухаллад ва азоби муаббад. *Аҳмади Дониш*

**МУАББИР** *а.* معبر таъбиркунанда (махсусан хобро); баёнкунанда.

**МУАВВАД** *а.* معود одаткунонида ба чизе, омӯхта.

Набудаст, то буда даврони гетӣ
Ба ибқои абнои гетӣ муаввад. *Саъдӣ*

**МУАВВАЗ** *а.* معوض иваз кардашуда; иваз, бадал.

Нили омол ва амонӣ ба теги мисрӣ ва ямонӣ муавваз гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАВВАЛ** *а.* معول 1. мӯътамад, сазовори боварӣ ва эътимод; 2. эътимод, итминон, боварӣ; умед ва такья.

Дар шаҳру роҳ — дар ҳама ҷое маро бар ӯ
На ҷои эътимоду на ҷои муаввал аст. *Муиззӣ*

Замоими ахлоқи ӯ ба ҳамоид мубаддал гашт, даст аз ҳавову ҳавас кӯтоҳ кард ва забони тоинон дар ҳаққи вай ҳамчунон дароз, ки бар қоидаи аввал аст ва зӯҳд ва салоҳаш бе муаввал. *Саъдӣ*

**МУАВВАҚ** *а.* معوق 1. ба таъхир андохта, дермононда; ақибмонда.

*Дигар узрҳо ва ҳикоёти пӯшида, чунон ки одати эшон буда, муавваҳ гардонанд. «Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. дар мушкилӣ ва азоб монда.

Чандин чӣ нолад ин ҳамоми мутаввақ,
На-ш дил пурдарду на равони муавваҳ. *Мунҷик*

**МУАД(Д)** *а.* معد омода, тайёр кардашуда, муҳайё ва ҳозир.

Сарони лашкарро фармуд, ки фардо бомдод муад бошед. *Авфӣ*

**ҷомаи муад** ҷомаи тайёркардашуда, ҷомаи дӯхта.

Ҳаргиз рӯз нагузарад, ки даҳ ҳазору бист ҳазор динор зари нақд ва саду дувест ва сесадто ҷомаи муад аз хизонаи ӯ [Ғозонхон] харҷ нашавад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**муад доштан** омода кардан, тайёр кардан.

[Муғулҳо] киштиҳо муад дошта ва маҷониқ насб карда ва муҳофизон нишонда ва Буқо-Темур бо тумоне лашкар бар сари роҳи Мадоин ва Басра нишаста буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**муад кардан** омода ва тайёр кардан.

Бояд, ки лашкар улуфае, ки ҷиҳати мавозеи сахт муад карда бошад, нахӯрад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУАДДАБ** *а.* مؤدب адабгирифта, боадаб, ботарбия.

Чун касе... ба вартаи меҳнат дарафтод, муаддаб гардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Таълими одоб ӯро чӣ ҳоҷат,
К-ӯ худ зи оғоз омад муаддаб. *Ҷомӣ*

**МУАДДАД** *а.* معدد адад кардашуда, шумурдашуда; **муаддад шудан** теъдод карда шудан, шумурда шудан.

Битвон шумурд осои асбоби давлати ту,
Гар қатраҳои борон ҳаргиз шавад муаддад. *Муиззӣ*

**МУАДДИБ** *а.* مودب адабдиҳанда, адабомӯз, мураббӣ, муаллим.

Эҳтиёҷ уфтод ба муаллимон ва доиён ва муаддибон ва ҳодиён. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУАДДИЛ** *а.* معدل мӯътадилкунанда, ба ҳолати эътидол оваранда, росткунанда, ҳонмкунанда.

**МУАДДИЛУННАҲОР** *а.* معدل‌النهار 1. *нуҷ.* хатти доиравӣ, ки агар сайрӣ Офтоб ба он доира тасодуф кунад, шабу рӯз баробар мешавад; 2. *ҷугр.* хатти истиво, экватор.

Мавозее аз арз, ки салоҳияти иморат дорад ва маскани ҳайвоноти мутанаффиса метавонад буд ва он буқоъ қариб ба муаддилуннаҳор аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУАДДӢ** *а.* مودی 1. сабабшаванда, боис, сабаб.

Одами фаттонро зинда гузоштан муаддӣ ба халалҳои азим бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Суқрот гуфт: ... Наҷот аз марг муаддӣ бошад ба ҳаёти шониста. *«Равзат-ус-сафо»*

2. адокунанда, пардозандаи боҷу хироҷ.

Шуд зи бемукнатию бемолӣ
Мулки шаҳ аз муаддиён холӣ. *Низомӣ*

**МУАЗЗАБ** *а.* معذب азоб додашуда, азобкашанда дар ранҷу азоб.

Ҳуккомро иҷозати барот навиштан диҳанд ва дигар бора авонон ба мақсуд расанд ва дасти татовул баркушоянд ва раоё муаззаб гарданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Агар маро бад-ин навъ таколиф муаззаб хоҳед дошт, пас иҷозат диҳед, то тарки сӯҳбати шумо гуфта, мутаваҷҷеҳи гӯшаи узлат гардам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУАЗЗАЗ** *а.* معزز азиз дошташуда, арҷманд.

Сангпушт гуфт: ... Агар маро ба шарафи муҷоласати худ муаззаз созӣ, ... аз карами ту бадеъ набошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Пайваста шаҳриёр [Баҳман] эшонро муаззаз ва мӯҳтарам доштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАЗЗАМ** *а.* معظم азим ва бузург шумурдашуда, бузург донисташуда, касе, ки ӯро бузург мешуморанд.

Сабаб он будааст, ки ин Байканд ҷое муаззами нек аст, аҳли ҳар деҳе он ҷо работе бино кардаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷумла гуфтанд: Эй муаззам подшоҳ,
Гар диҳад моро ба хорӣ сар ба роҳ... *Аттор*

**МУАЗЗАМОТ** *а.* معظمات *ҷ.* **муаззам.**

Алҳақ он қалъа аз уммаҳоти қулали Эрон, бал аз муаззамоти буқои ҷаҳон аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАЗЗИМ** *а.* معزم азоимхон, дуохон, афсунгар.

Муаззимон ва мунаҷҷимон ҳамчунин саъй менамуданд. *Авфӣ*

**МУАЗЗИМОНА** معزمانه ҳамчун азоимхон, ба сифати азоимхон.

Як лаҳза муаззимона пеш о
Дар шиша даровар он париро. *Шамси Табрезӣ*

**МУАЗЗИН||МӮЪЗИН** *а.* موذن||مؤذن азонгӯй, даъваткунанда ба намоз, сӯфии масҷид.

Боиси кори сабӯҳат бод вақти субҳдам
Бонги он мурғе, ки ӯ майхорагонро мӯъзин аст. *Муиззӣ*

Ҳадиси қомати ту гар муаззинон шунаванд,
Ба умри хеш наёянд баъд аз он ба фалоҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУАЗЗО** *а.* معزی||معزا азодор, мотамзада, сӯгвор.

Пӯшам сиёҳу бонги муаззо бароварам
Бар сӯги офтоби вафо з-ин пас абрвор. *Хоқонӣ*

Бо падар будам ба ҳар буқъат муҳаннову мусиб,
Бе падар гаштам ба ҳар маҷлис муаззову мусоб. *Муиззӣ*

**МУАЙИД** *а.* مؤيد таъйидкунанда, тақвиятдиҳанда, дастгирикунанда.

**МУАЙЯД** *а.* مؤيد 1. таъйидьёфта, дастгирӣ кардашуда; 2. *маҷ.* бомайманат, масъуд, бахтиёр.

Бош ҳамеша надими бахти мусоид,
Бош ҳамеша қарини мулки муайяд. *Манучеҳрӣ*

**МУАЙЯН** *а.* معين 1. таъин кардашуда, муқаррар; *маҷ.* махсус, хос.

Бар ҳар як аз соири бандагон ва ҳавошӣ хидмате муайян аст. *Саъдӣ*

Туро худ ҳар кӣ бинад, дӯст дорад,
Гуноҳе нест бар Саъдӣ муайян. *Саъдӣ*

2. равшан, возеҳ ва ошкор; маълум.

Ба рӯзи ҳаҷр, Ҳилолӣ, зи рӯзгор чӣ нолӣ?
Муайян аст, ки ин рӯзу рӯзгор намонад. *Ҳилолӣ*

Ва чун нахондаанд ва мақсад муайян нест, маслаки миёна ихтиёр кунад. *Аҳмади Дониш*

**МУАККАД** *а.* مؤكد 1. таъкид кардашуда; 2. мустаҳкам, устувор, қатъӣ.

Раъй чунон воҷиб кард, ки ин нома фармуда омад ва ба тавқеи мо муаккад аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Қипчоқ гуфт: Миёни ману ту қавоиди дӯстӣ муаккад буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун Лайлӣ иёри нақди Маҷнунро комил ёфт, истихоли хотири Маҷнунро хост, то ақди мувосалат муаккад ва мушайяд гардад. *«Хористон»*

**МУАЛЛАЛ** *а.* معلل 1. он чи ки сабаб дорад, иллатнок, сабабнок; 2. *маҷ.* олуда, оғушта.

Подшоҳ суханони муаллал ба ғаразро бовар карда, Қутлуғхонро ... аз Бакан талаб фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУАЛЛАМ** I *а.* معلم омӯхта, таълимгирифта.

Он пили ваҳшӣ мар-он пили муалламро ром шавад? *Авфӣ*

**калби муаллам** саги омӯхта.

Дар зери тавқи тоати ӯ сайри осмон
Гардан ниҳода рост чу калби муаллам аст. *Анварӣ*

**муаллам гардонидан** омӯхтан, тарбият кардан; ром кардан.

[Таҳмурас] ... сагони тозиро муаллам гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАЛЛАМ** II *а.* معلم аломатдор, нақшдор, нақшин.

Касе гуфт: Саъдӣ, чӣ гуна ҳамебинӣ ин дебои муаллам бар ин ҳайвони лояълам? *Саъдӣ*

В-аз омадани ту дасти гетӣ
Афрӯхта остин(-и) муаллам. *Хоқонӣ*

**МУАЛЛАФ** *а.* مؤلف 1. таълиф кардашуда.

«Таърихи Ҷаҳонкушой» муаллафи ӯ [Ҷувайнӣ] соҳибдевон аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар қавоиди фунун ва улум мудавван ва муаллаф мешавад... *Аҳмади Дониш*

2. таркибьёфта.

Бинӣ узвест муаллаф аз устухон ва ғузруф. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ин низ қиёс бувад, зеро ки ин суханест муаллаф аз ду қазия, ки ҳар гоҳ ҳар ду пазируфта оянд. *Ибни Сино*

**МУАЛЛАҚ** *а.* معلق 1. овехташуда, овезон; сарнагуну овезон.

Осмон бар сарам фусун хонда,
Ман муаллақ чу осмон монда. *Низомӣ*

Домест чини зулфаш, ақл андар ӯ муаллақ
Ҷазъест чашми шӯхаш сеҳр андар ӯ мураккаб. *Анварӣ*

2. тааллуқдор, вобасташуда.

**МУАЛЛАҚЗАН** معلق‌زن сарнагун ва чаппаву ростшаванда.

Кабӯтар ба боз ар шавад кинасоз,
Муаллақзан оянд зи силии боз. *Ҳотифӣ*

**МУАЛЛИМ** I *а.* معلم омӯзгор, ёддиҳандаи дониш, устоз; ◇ **муаллими аввал** лақаби Арасту.

Аз муаллими аввал нақл кардаанд, ки фозилтарин сифате аз сифот ... он аст, ки онро ҷавод хонанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУАЛЛИМ** II *а.* مؤلم аламнок, дарднок, дардовар.

Мухолифон сангборон карда, захме муаллим ба вай расид, ва ӯ ҳамчунон мерафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАЛЛИФ** *а.* مؤلف таълифкунанда, нависандаи китоб ва асар, мусанниф.

Бист ҳазор динор бар мурооти муаллифон ва мусаннифони китоб инфоқ афтода буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУАЛЛО** *а.* معلى||معلا 1. олӣ, боло ва баланд.

Муалло тахти заррине ба садраш,
Ки гардун пояе аз авҷи қадраш. *Ҳозиқ*

2. азим, бузург; олӣ; **урдуи муалло** лашкар ва лашкаргоҳи олии шоҳона.

Маҳмуди Валадӣ, ки аз навкарони он ҳазрат буд, бе ҷиҳат аз урдуи муалло гурехта, ба Самарқанд рафт. «*Таърихи Фаришта*»

**МУАММАЁТ** *а.* معمیات ҷ. **муаммо.**

...Ва чаҳори аз муаммаётро билфавр ёфтам. *Восифӣ*

**МУАММАР** *а.* معمر касе ё чизе, ки умри дароз дидааст, куҳансол, солхӯрда.

Қудраташ бод, то тирози камол
Бар сипеҳри муаммар андозад. *Хоқонӣ*

Султон Ҳусайн ... чун муаммар шуд, ҳавос ва қувваи ӯ заъфи тамом пайдо карда буданд. «*Таърихи Фаришта*»

**МУАММАРӢ** معمری дарозумрӣ, куҳансолӣ, солхӯрдагӣ.

Бод чу рӯзи он ҷаҳон хамсина алфа соли ту,
Пеш зи муддати абад зоти туро муаммарӣ. *Хоқонӣ*

**МУАММИЛ** *а.* مؤمل майлу умеддошта, орзудошта.

Ҳар кас ки дар ғурбат ғанӣ ва мутамаввил бошад, мардум ба муҷоласат ва мусоҳабати ӯ муаммил ва роғиб бошанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУАММО** *а.* معمی||معما **1.** сухани сарбаста ва муғлақ; масъалаи пӯшида; рамз.

Асрори азалро на ту дониву на ман,
В-ин ҳарфи муаммо на ту хониву на ман;
Ҳаст аз паси парда гуфтугӯи ману ту,
Чун парда барафтад, на ту мониву на ман. *Хайём*

Ҳадис аз мутрибу май гӯву рози даҳр камтар ҷӯ,
Ки кас накшуду накшояд ба ҳикмат ин муамморо. *Ҳофиз*

**2.** *адш.* шеъре, ки ба таври рамз ва имо ба қоидаи махсус исмеро ифода мекунад, чунон ки дар мисоли зерин:

Аз миён бархез, эй сарви барин,
Ҷои ту ин нест, болотар нишин*.

'сарви барин' киноя аз ҳарфи алиф буда, агар аз миёни калимаи 'миён' (میان) алиф хеста болотар, яъне дар аввали калима нишинад, номи 'Амин' (امین) ҳосил мешавад; **муаммо шикофтан** муаммо ҳал кардан.

Ин муаммо агар шикофтаӣ,
Ғайри ҳеҷ аз миён чӣ ёфтаӣ? *Бедил*

**МУАНБАР** *а.* معنبر анбарин, муаттар, хушбӯй.

Яке банда шамъе муанбар ба даст
Хиромон биёмад ба болини маст. *Фирдавсӣ*

Ҳама ҳиндувон синарешон шуданд,
Чу зулфи муанбар парешон шуданд. *Ҳотифӣ*

Давоте чун дили огоҳ дорӣ,
Муанбар хомае чун оҳ дорӣ. *Нозим*

**МУАННАС** *а.* مؤنث 1. ҷинси занона; 2. мода; *муқобили* **музаккар** 1.

Ин моҳӣ музаккар аст ё муаннас? «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУАННИД** *а.* معند инодкор, якрав, якраҳа.

Эй муанниди нопок, падарамро бикуштаӣ ва гурехтӣ ва ман туро меҷӯям. *Авфӣ*

**МУАРБИД** *а.* معربد арбадаҷӯ, ҷанҷолӣ, ҷангара, шӯрангез.

Амир Амид донист, ки бад гуфтааст, ... гуфт: Эй худованд! Он ҳар ду Низомӣ муарбиданд ва сабук, маҷлисҳоро ба арбада бар ҳам шӯранд ва ба зиён оранд. *Низомии Арӯзӣ*

**МУАРРАБ** *а.* معرب *грам.* арабишуда, мувофиқи қоидаҳои забони арабӣ тағьир ва тасриф кардашуда, ҳамчун: 'зӯр — зӯран', 'навишта — навиштаҷот', 'гавҳар — ҷавҳар' ва ғ.

Мардум ӯро Самарканд хонанд ва аъроб ин лафз муарраб сохта Самарқанд гуфтанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУАРРАҶ** *а.* معرج матои нафиси мунаққаш.

Муарраҷ қасаб банд бар банди най,
Мунаққаш ба таҳрири тақдири вай. *Хоҷу*

**МУАРРИФ** *а.* معرف **1.** шиносонанда; **2.** раиси ташрифот, касе ки дар маҷлиси подшоҳон кӣ будани меҳмонон ва воридшудагонро баён карда, ба ҷои муносиб менишонад.

Нигаҳ кард қозӣ бар ӯ тез-тез,
Муарриф гирифт остинаш, ки хез! *Саъдӣ*

Орифо, ту аз муарриф фориғӣ,
Худ ҳамебинӣ, ки нури бозиғӣ. *Румӣ*

**МУАРРИХ||МУВАРРИХ** *а.* مؤرخ||مورخ таърихшинос; таърихнавис; солшумор.

Насаби ӯ наздики муаррихон муҳаққақ аст. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Муаррих чун шумори соли вай кард,
Аторуд бар сари зулқаъда ҳай кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**МУАРРО** *а.* معری||معرا холӣ, барӣ, пок; озод.

Эй муарро асли олиҷавҳарат аз ҳиқду ҳирс,
В-эй мубарро зоти маймунахтарат аз зарқу рев. *Ҳофиз*

Мубарро гавҳари назмаш зи таъқид,
Муарро ҷавҳари фикраш зи тақлид. *Ҳозиқ*

Ба таммул андешидам, ки атвори он маҳфили исмат аз ороиши соғару мино муарррост. *Бедил*

**МУАСКАР** *а.* معسکر лашкаргоҳ, ӯрдугоҳ.

Рудоба канизакони худро ба бахонаи гул чидан ба канори муаскари Зол фиристод. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУАССАМ** *а.* مؤثم гуноҳкор, айбдор; **муассам кардан** айбдор кардан.

Ту бигӯӣ, фоли бад чун мезанӣ,
Пас ту носеҳро муассам мекунӣ. *Румӣ*

**МУАССАС** *а.* مؤسس асос гузоштташуда, буньёд ниҳодашуда.

Иҷозат аст, ки ба ҳуҷраи мусаддас ва хонаи муассаси худ [занбӯрҳо] дароянд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУАССИР** I *а.* مؤثر таъсиркунанда.

Эй муассир бар ҳама кас ҳамчу аҷроми сипеҳр,
Эй гиромӣ бар ҳама кас ҳамчу айёми шабоб. *Муиззӣ*

Девона гуфт: Агар ба он касе, ки аҳд кардаӣ, туро эҳтиёҷе ҳаст, ба ваъдаи худ вафо кун ва илло ту до-

нӣ. Маликро ин сухан муассир афтод, ба аҳд вафо кард. «*Хористон*»

**МУАССИР** II *а.* معسر душворкунанда, машаққатовар, сахтиафзо.

Он муассир набвад андар оқибат,
Номи ӯ бошад муассир — оқибат. *Румӣ*

**МУАССИС** *а.* مؤسس асосгузор, буньёдниҳанда.

Падарам муассиси асоси карам ва мумаҳҳиди бинои мардӣ буд. *Авфӣ*

**МУАСФАР** *а.* معصفر бо ранги гули усфур (заъфарони ёбой) зард кардашуда, зардранги ба сурхӣ моил.

Лаби лаъли Рудоба пур ханда кард,
Рухони муасфар суви банда кард. *Фирдавсӣ*

То гули хайрӣ бувад чу рӯи муасфар,
То тани сунбул бувад чу зулфи муҷаъад.
*Манучеҳрӣ*

**МУАСФАРГУН** معصفر گون муасфарранг, зардранг, ба ранги заъфарон.

Сурхии хафча нигар аз сурхбед
Муасфаргун пӯсташ, ӯ худ сапед. *Рӯдакӣ*

**МУАСФАРӢ** معصفری муасфарранг, зардранги ба сурхӣ моил.

Рӯе чу заъфарон шавад аз вай муасфарӣ,
В-аз хуррамӣ нашоти дил орад чу заъфарон.
*Ҷавҳарии Заргар*

**МУАТТАЛ** *а.* معطل **1.** аз истифода монда; аз истеъмол баромада; бекор.

Ӯро Бухорхудот бино кардааст, зиёдат аз ҳазор сол аст аз баровардани он кох, ва ин кох вайрон ва муаттал шуда буд. «*Таърихи Наршахӣ*»

**2.** маъзул ва бекоршуда.
Яке аз дабирони муаттал номае навишт. *Авфӣ*

**3.** *маҷ.* бенаво, дармонда, бечора.

Дар миёни сангу оташ мондаам,
Ҳам муаттал, ҳам мушавваш мондаам. *Аттор*

**МУАТТАР** *а.* معطر атрогин, хушбӯ.

Шоммаро аз гулу райҳони боғ
Сохта чун ғунча муаттар димоғ. *Ҷомӣ*

Адл нурест, к-аз ӯ мулк мунаввар гардад,
В-аз насимаш ҳама офоқ муаттар гардад.
«*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**МУАХХАР** *а.* مؤخر **1.** ақиб гузошташуда; **2.** таъхирпазир; дершуда.

...Ду соат-ду соат ба шуғл қиёмро лозим мешумурданд, ки муқаддам ва муаххар нашавад.
*Аҳмади Дониш*

**3.** қисми ақиби чизе.

Он ду бародар ба киштӣ даромаданд, яке дар муқаддами киштӣ ва дигаре дар муаххари он бинишаст. «*Ҳазору як шаб*»

**МУАҚҚАД** *а.* معقد гиреҳхӯрда; тобдор; ҳалқа-ҳалқа.

Аз баҳри он ки зулфи муаққад накӯ бувад,
Сунбул ба боғ зулф муаққад кунад ҳаме.
*Манучеҳрӣ*

**МУАҶҶАЛ** I *а.* معجل таъҷил кардашуда, таъҷилшуда, ба таъҷил афтода.

Сурури мо ба восита ин ҷамоат муаҷҷал шуда, намехостем, ки мукофоти он муаҷҷал шавад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУАҶҶАЛ** II *а.* مؤجل таъхир кардашуда, дермонда.

Сурури мо ба восита ин ҷамоат муаҷҷал шуда, намехостем, ки мукофоти он муаҷҷал шавад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУБАД||МУБИД** موبد рӯҳонии зардуштиён (оташпарастон), ки аз муғон болотар будааст; олим ва донишманди дини зардуштӣ.

Пас он гаҳ ҳама мубадонро бихонд,
Шунида сухан пеши эшон биронд. *Фирдавсӣ*

Мубадонро ба шарт пеш овард,
Моҳро дар никоҳи хеш овард. *Низомӣ*

**мубади мубадон** сарруҳонии зардуштиён.

Бифармуд, то мубади мубадон
Бихонад зи ҳар кишваре бихрадон. *Фирдавсӣ*

**МУБАДДАЛ** *а.* مبدل табдильёфта, дигаргуншуда; ивазшуда; **мубаддал гаштан** (*ё* **гардидан**) табдил ёфтан; иваз шудан.

Ба юмни қадами дарвешон ва сидқи нафаси эшон замоими ахлоқи ӯ ба ҳамоид мубаддал гашт. *Саъдӣ*

Гуфто: Бале, вале чӣ кунам, к-аз фиреби даҳр
Бас айши хуш, ки гашт мубаддал ба нохушӣ.
*Ҷомӣ*

Замоне укдаи сангат шавад ҳал,
Ки шӯхӣ бо арақ гардад мубаддал. *Бедил*

**МУБАЗЗИР** *а.* مبذر исрофкор, беҳуда сарфкунанда.

Гуфт: Ин гадои шӯхчашми мубаззирро, ки чандин неъмат ба чандин муддат барандохт, биронед!
*Саъдӣ*

**МУБАЗЗИРӢ** مبذری исрофкорӣ; беҳуда харҷ кардан.

Порсозодаеро неъмати бекарон аз таракаи аммон ба даст афтод, фисқу фуҷур оғоз кард ва мубаззирӣ пеша гирифт. *Саъдӣ*

**МУБАЙЯН** *а.* مبین баён ва равшан кардашуда; ошкор; возеҳ, аён.

Қалби рақиқ чанд бипӯшад ҳадиси ишқ,
Ҳар-ч он ба обгина бипӯшӣ, мубайян аст. *Саъдӣ*

...чунончи дар зимни қазоё ҳоҷати мушоруниилайҳ мубайян хоҳад шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУБАРРАД** *а.* مبرد хунуккардашуда, сардкардашуда.

**МУБАРРИД** *а.* مبرد **1.** хунуккунанда; сард кунанда; **2.** доруи сардкунандаи мизоҷ.

**МУБАРРИДОТ** *а.* مبردات *ҷ.* **мубаррид** 2.

Масалан, мариз ба восита истеъмоли мубарридот ба гумони он, ки моразн гарм дорад, ҳарорат аз мизоҷи дил бурда бошад. *Аҳмади Дониш*

**МУБАРРИЗ** *а.* مبرز барҷаста (дар бораи одам); бартарӣ дошта (дар фазл ва ё шуҷоат).

Гуфт: Эй ноқиди мубарриз, чӣ гуӣ, — миёни шаби ғосиқ ва субҳи содиқ фарқе аст? «Оини нигориш»

**МУБАРРО** *а.* مبرا‖مبری барӣ кардашуда; пок, холӣ (аз айб, гуноҳ ва ғ.).

Ман аз ин тӯҳмат мубарроям. «Равзат-ус-сафо»

...Авзои он анҷумани тамкин аз тӯҳмати асбоби беэътидолӣ мубарро. *Бедил*

**МУБАРРОТ** *а.* مبرات хайрот ва садақот.

Баъд аз заволи он қавм хайроте ва мубарроте, ки аз эшон судур ёфта буд, мундарис гашт. «Равзат-ус-сафо»

**МУБАРҲАН** *а.* مبرهن **1.** бо бурҳон (далел) исбот ва равшан кардашуда; **2.** ошкор, ҳувайдо, равшан.

Аз фаное чу туе гашт мубарҳан моро,
Ки тару хушки ҷаҳонро раҳи селоби фаност. *Анварӣ*

Зафар аз шуққаву мӯҳру ливояш
Мубарҳан чун саодат аз лиқояш. *Ҳозиқ*

...Ва маънии қуввати ғолиб бе гуфтугӯ мубарҳан. *Бедил*

**МУБАССИР** *а.* مبصر **1.** назаркунанда, нигоҳкунанда, бинанда.

Мубассир чу бар мурда резад гилаш,
На бар вай, ки бар худ бисӯзад дилаш. *Саъдӣ*

Баҳои васли ту гар ҷон бувад, харидорам,
Ки ҷинси хуб мубассир ба ҳар чӣ дид харид. *Ҳофиз*

**2.** кордон, мутахассис, хабир.

Мубассирон ва ҷавҳариёни пойтахт як курур ҳун ... қимати тахти «фирӯз» карданд. «Таърихи Фаришта»

**МУБАТТАР** *а.* مبتر **1.** думбурида; **2.** *маҷ.* бурида, қатъ кардашуда; соқит ва бекор кардашуда.

Гар обу оташ бо ту ба кин бурун оянд,
Зи килку каффи ту гардад мубаттар оташу об. *Муиззӣ*

**3.** *маҷ.* наслбурида, беносл, безурьёт; **4.** *маҷ.* душман.

Бас дӯхта сагзанат чу сӯзан
Дар заҳри ҷигар мубаттаронро. *Хоқонӣ*

**МУБАШШИР** *а.* مبشر башоратдеҳ, хушхабарирасонанда, қосиди муждаовар.

Чун амир Масъуд бар ин нома воқиф гашт, сахт шодмона шуд ва фармуд, ки то буқ ва духул заданд ва мубашширонро бигардониданд ва бисьёр каромат карданд. «Таърихи Байҳақӣ»

Саъдуддавла хабари он фатҳро бар дасти мубашширон ба атроф фиристод. «Ҷомеъ-ут-таворих»

Ногоҳ мубашшире башорати таваллуди Маҳмуд дод. «Таърихи Фаришта»

**МУБАҚБИҚ** *а.* مبقبق бақ-баққунанда, бақ-бақҷӯшанда; ◇ **сӯфичаи мубақбиқ** шайх ё сӯфии бодӣ, ки худро бо ҷӯшу хурӯшу ҳою ҳуй намоиш медиҳад.

Ақл ҷуз ҳоҷаи муҳаққиқ нест,
Ақл сӯфичаи мубақбиқ нест. *Саноӣ*

**МУБДАЛ** *а.* مبدل бадалшуда, ивазшуда; дигаргуншуда.

Хашму шаҳват мардро аҳвал кунад,
З-истиқомат рӯҳро мубдал кунад. *Румӣ*

**МУБДАОТ** *а.* مبدعات ҷ. **мубдаъ.**

Ғараз аз мубдаоти кавну макон,
Зубдаи ҳосилоти ҳафту чаҳор. *Убайди Зоконӣ*

Созадат истиломи он ламаот,
Фориғ аз мубдаоту мухтараот. *Ҷомӣ*

**МУБДАЪ** *а.* مبدع ба вуҷуд овардашуда, ихтироъ ва кашфшуда.

**МУБДЕЪ** *а.* مبدع ибдоъкунанда, эҷодкунанда, навиовар, эҷодкунандаи чизи нав, ки аз дигарон намуна ва сармашқ нагирифта бошад.

Мубдеи ҳар чашма, ки ҷудеш ҳаст,
Мухтареи ҳар чӣ вуҷудеш ҳаст. *Низомӣ*

Ман ба сухан мубдеу мункир маро
Ҷавқе аз ин сарсабуку ҷонгарон. *Хоқонӣ*

**МУБЗИР** *а.* مبذر он кӣ бахшишҳои бемаврид мекунад; исрофкор.

**МУБИД** موبد *ниг.* **мубад.**

**МУБИЛ(Л)** *а.* مبل резанда; таркунанда.

Чашма шуд чашми асас з-ашки мубил,
Не зи гуфти хушк, бал аз бӯи дил. *Румӣ*

**МУБИН** *а.* مبين **1.** ошкоркунанда, возеҳ ва равшанкунанда; ошкор, возеҳ.

Соири мулуки Ҳинд чун аз ин фатҳи мубин хабардор шуданд ба қадами изъон ва инқиёд пеш омаданд. «Равзат-ус-сафо»

**2.** соф, равшан, пок.

Осори наҷобат... дар ҷабини мубини ӯ [Эраҷ] метофт. «Равзат-ус-сафо»

**МУБО** مبا *ниг.* **мабор.**

**МУБОАДАТ** *а.* مباعدت дурӣ, ҷудоӣ аз ҳамдигар.

Қуббара гуфт: ... Пас аз ин муроҷаат муҷонабат варзидан ва муовадатро ба мубоадат табдил намудан авло. «Анвори Суҳайлӣ»

Ин ҳама ҳузну андӯҳи ман ба воситаи мубоадати хидмати Идрис ... аст. «Равзат-ус-сафо»

**МУБОДАЛА** *а.* مبادله бадал кардан, чизеро ба чизе иваз кардан, муовиза.

Фарангиён ба халифа иноат намуда, ба қабули хароҷоти аскарӣ ва мубодалаи баъзе шаҳрҳо Русияро аз ин мухосама мутақоид гардониданд. *Аҳмади Дониш*

**МУБОДАРАТ** *а.* مبادرت **1.** шитоб ва ташаббус, кӯшиш, сабқату пешӣ ҷустан; **2.** иқдом, шурӯъ кардан ба коре.

Агар-т бадра расонад ҳаме ба бадри мунир,
Мубодарат куну хомуш мабош чандино! *Рӯдакӣ*

Агар халифаи Бағдод ба хидмат ва тоат мубодарат намояд, ӯро ба ҳеҷ ваҷҳ таъриз марасон! «Ҷомеъ-ут-таворих»

Бархез, эй фарзанд! Пои давлат дар рикоби саодат кун ва бар ҳама сабқат ва мубодарат намой! *Восифӣ*

**МУБОДӢ** *а.* مبادی ибтидокунанда, саркунанда, саркунандаи коре.

Муддати мадид дар муқобили якдигар хайма ва хиргоҳ истода карда, дар ҷанг мубодӣ намешуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУБОИН** *а.* مباین бо ҳам мухолиф, ғайри мутобиқ, муфориқ.

Андар ҳандаса гӯянд, ки ҳар миқдори мушорики дигар миқдор муҷониси худ бувад ё мубоин. *Ибни Сино*

Афъоли сибоъ чун шер ва ғайра агарчи шабеҳ аст ба шаҷоат, аз вуҷӯҳ мубоини он аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУБОЛАҒА||МУБОЛАҒАТ** *а.* مبالغه||مبالغت **1.** кӯшиши бисьёре ба кор бурдан.

...Фавҷе ... фиристод, то дар истеҳкоми шаҳр муболаға намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** исрор кардан дар сухан, ташвиқот бурдан.

Ҳарчанд муболаға намуд, дараҷаи қабул наёфт, зеро ки бисьёр ранҷида будам. *Восифӣ*

Ҷавон ба муболағаи бисьёр дархост мекард, ки ду-се рӯзе ин ҷо иқомат намой! *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**3.** аз ҳад афзун эътибор додан ба чизе, чизеро берун аз вокеъ таърифу тавсиф кардан; аз ҳад гузаронидан (дар сухан).

Якеро аз бузургон ба маҳфиле-андар ҳамеситуданд ва дар авсофи ҷамилаш муболаға ҳамекарданд. *Саъдӣ*

...Дар эъзоз ва икроми ӯ муболағат мефармуд. *Авфӣ*

Ман дар ин ҳикоя инкоре доштам ..., ки муболаға бошад ва ифтиро. *Аҳмади Дониш*

**4.** *адш.* яке аз воситаҳои тасвири бадеӣ, дар тавсиф ва ё мазаммати чизе ё касе зиёда аз будаш сухан рондан.

Муболаға се навъ мешавад: 1) муболағаи таблиғ — тасвирот (тавсиф ва ё мазаммате), ки ба ақл ва одату зиндагӣ мувофиқ бошад; 2) муболағаи иғроқ — тасвироте, ки ба ақл мумкин, аммо дар одату зиндагӣ номумкин бошад; 3) муболағаи ғулув — тасвироте, ки ҳам аз рӯи ақл ва ҳам ба одату зиндагӣ маҳол бошад.

**МУБОЛАҒАКОР** مبالغه‌کار муболиғакунанда, дурӯғгӯ, муҳоботчӣ.

Ду кас андар сухан муболағакор,
Аз Самарқанд як, дигар зи Бухор. *Саводо*

**МУБОЛОТ** *а.* مبالات парво, эътино, таваҷҷӯҳ, илтифот.

...Қабоеҳи қоҳирро аз ғадр ва макр ва адами муболот ба аймони муғаллаза ва ғайризолик бармешумурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБОР** مبار *ниг.* **мабор.**

**МУБОРАЗАТ** *а.* مبارزت мубориза, ҷанги дутарафа, муҳориба.

Чун лашкар аз ҳар ду тараф рӯй дар ҳам оварданд ва қасди муборазат карданд, аввал касе, ки дар майдон даромад, он писар буд. *Саъдӣ*

**МУБОРАК** *а.* مبارک бобаракат, хуҷаста, некӯ ва бахайр.

Меравӣ хандону мегӯй, муборак бод ид,
Ҳамчу иди мо муборак нест иди ҳеҷ кас. *Ҳилолӣ*

Чӣ шуд, ки шому саҳар рӯи худ бипӯшонӣ,
Муборак аст ҷамоли ту дар сабоҳу равоҳ. *Ибни Ямин*

**МУБОРАКБОД** مبارکباد табрик ва таҳният.

То шудам ҳалқа ба гӯши дари майхонаи ишқ,
Ҳар дам ояд ғаме аз нав ба муборакбодам. *Ҳофиз*

**МУБОРАКДАМ** مبارکدم хушдаму нафас, муассирнафас, он кӣ сӯҳбаташ таъсири нек мебахшад.

Дар ин шаҳр марди муборакдам аст,
Ки аз порсоён чун ӯе кам аст;
Набурданд пешаш муҳиммоти кас,
Ки мақсуд ҳосил нашуд дарнафас. *Саъдӣ*

**МУБОРАКНИҲОД** مبارک‌نهاد некӯсиришт; поквиҷдон.

Ба шаҳре-дар аз Шом ғавғо фитод,
Гирифтанд пире муборакниҳод. *Саъдӣ*

**МУБОРАКПАЙ** مبارک‌پی муборакқадам, некқадам.

Магар Хизри муборакпай дарояд,
Зи юмни ҳимматаш ин раҳ сар ояд. *Ҳофиз*

**МУБОРАКРОЙ** مبارک‌رای муборакандеша, хуҷастафикр, некрой.

Духтари қайсари муборакрой,
Ҳам ҳумоюну ҳам ба ном Ҳумой. *Низомӣ*

**МУБОРАКӢ** مبارکی хайру баракат; офиятмандӣ; саодатмандӣ.

[Ғозон] чун ба муборакӣ ба Табрез расид, чанд рӯзе таваққуф фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУБОРАКҲУЗУР** مبارک‌حضور хушпою қадам.

Шунидам, ки марде муборакҳузур
Ба наздики шоҳ омад аз роҳи дур. *Саъдӣ*

**МУБОРИЗ** *а.* مبارز ҷанговар; паҳлавон.

Чу лашкар ба лашкар даровард рӯй,
Мубориз бурун омад аз ҳар ду сӯй. *Низомӣ*

Мубориз талаб карду навард хост,
Диловар далере ҳамовард хост. *Ҳотифӣ*

**МУБОРО||МУБОРОТ** *а.* مبارا||مبارات безор шудан ва аз ҳам ҷудо шудани марду зан.

Гар дами халъу мубоpo меравад,
Бад мабин, зикри Бухоро меравад. *Румӣ*

**МУБОСАТАТ** *а.* مباسطت сӯҳбати самимона ва хушдилона.

Миёни эшон мубосатате рафт ва қадам бар бисоти мазоҳ фарохтар ниҳоданд. *Авфӣ.*

Гуфтугӯи бадеҳа ва мушоара дар миён доштем ва ливои мутояба дар майдони мубосатат меафроштем. *Восифӣ*

Байрамхони туркмон ба Ғазнин рафта, Ҳоҷӣ Муҳаммадхонро ба мулоямат ва мубосатат ба Қобул бурда буд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУБОШАРАТ** *а.* مباشرت **1.** коргузорӣ кардан; мустақилона кор кардан, ба сари худ корро анҷом додан; машғул шудан ба коре.

Муддате дар он шуғл мубошарат намуда, дар миёни ақрон шӯҳрате ёфтам. *Носири Хисрав*

**2.** муошарати марду зан.

...Бо завҷаи худ лаҳзае дар бистари муошарат ва мубошарат ғунуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** занушӯӣ, издивоҷ.

Шайх гуфт: ... Агар бар мубошарати духтари ман майл дорӣ, ба ту медиҳам ва аз домодии ту фахр дорам. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУБОШИР** *а.* مباشر коргузор; ба сари худ анҷомдиҳандаи кор; машғули ягон кор.

Соҳиб мегуфт: Минбаъд мубошири ҳеҷ шуғле нахоҳам шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба қадри зарур дар ин умур мубошир бояд шуд. *Аҳмади Дониш*

**МУБОЯА||МУБОЯАТ** *а.* مبايعه||مبايعت **1.** хариду фурӯхт, муомилаи харидуфурӯш.

Гувоҳони адли мушорунилайх, зинда ва ҳозир ва ғофил аз он ки, баъд аз он мубояа рафта ва он мулк мунтақил гашта. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Мубояа миёни ҳар ду фариқ бад-ин ҷумла аст, ки он қавм матои худро дар шаб беруи меоваранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** байат кардан, даст ва қавл додан барои итоат (ба подшоҳ, ҳоким, шайх ва монанди он).

Нахустин давлатманде, ки даст дар домани мутобаат ва мубояати ӯ зад, Қайс ибни Саъд ибни Аббодаи Ансорӣ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБОЯНА||МУБОЯНАТ** *а.* مباينه||مباينت аз ҳам ҷудо будан, бо ҳам мухолиф будан, номутобиқатӣ.

...Миёни ҳар ду мубоянате дар вазъ тасаввур натавон кард. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУБОЯОТ** *а.* مبايعات *ҷ.* **мубояа||мубояат.**

Юмкин, ки баъд аз он миёни варасаи он шахс муқосамае рафта ва он амлок ба мубояот ... ба мардуми мухталиф мунтақил шуда. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар мубояот ва тиҷорот чизе, ки латиф ном дошта бошад, [Абулҳасан] нашунида буд. (1) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУБОҲ** *а.* مباح ҷоиз, раво; *д.* ҳалол.

Қутайба фармуд лашкарро, ки биравед ва Байкандро ғорат кунед ва хуну моли эшон мубоҳ кардам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба сар гардам, нагардонам дил аз ёр,
Саре дорам мубоҳ аз баҳри ин кор. *Низомӣ*

Агар ба мазҳаби ту хуни ошиқ аст мубоҳ,
Салоҳи мо ҳама он аст, к-он туроет салоҳ. *Ҳотифӣ*

**МУБОҲАСА||МУБОҲАСАТ** *а.* مباحثه||مباحثت бо ҳам баҳс кардан, дар атрофи ягон масъала фикру рои гуногун изҳор намудан.

Маро бо ҷамоате ... муҷоласат буд ва дар фунуни улум мубоҳасат мерафт. *Авфӣ*

Ба боғ бигзару аз баҳри хоки раҳгузарат
Ба ҳам мубоҳасаи сунбулу суман бишнав. *Фузулӣ*

**МУБОҲОТ** *а.* مباهات тафохур ва нозиш; тафохур, фахр, ифтихор.

Фахри ман ёдкарди Ширвон беҳ,
Ки мубоҳоти хур ба бохтар аст. *Хоқонӣ*

Ба ёфтани чунон ганҷина пои мубоҳот бар фарқи Фарқадон хоҳӣ ниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мубоҳот кардан** тафохур намудан, ифтихор кардан.

Агар касе ба тафаввуқ ва тагаллуб ё касрати мол мубоҳот кунад, аҳли ақл бар ӯ инкор кунанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Дило, далолати хайрат кунам ба роҳи наҷот,
Макун ба фисқ мубоҳоту зӯҳд ҳам мафрӯш! *Ҳофиз*

**МУБОҲӢ** *а.* مباهى тафохуркунанда, фахркунанда, ифтихорнок, сарфароз.

Сарире садрперояш, ки шоҳӣ
Шуда аз нисбаташ бар худ мубоҳӣ ... *Нозим*

Султон Қутбиддин ... ба Лоҳур рафт ва он ҷӣ султон ... Ғиёсуддин Муҳаммад фиристода буд, ба вусули он муаззаз ва мубоҳӣ гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУБРАМ** *а.* مبرم **1.** маҳкам, собит, устувор; *маҷ.* муҳим ва зарур.

Чанд қисса ва нуқта бад-он пайвастам, сахт мутаввал ва мубрам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** *маҷ.* қатъӣ кардашуда, ногузир; **қазои мубрам** қазову қадари қатъӣ, ногузир.

Фармони худро қазои мубрам ва амри мӯҳкам диниста, аз ман чизе, ки наёбӣ, ҷаро меҷӯӣ? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУБСАР** *а.* مبصر *ба ин шакл камистеъмол*; ҷамъаш **мубсарот.**

**МУБСАРОТ** *а.* مبصرات *ҷ.* **мубсар** чизҳои дидашаванда.

Садди зулмонӣ миёни мубсарот ва айни инсонӣ ҳоил шуд, малик бар аспи сиёҳи ҳомуннавард ва бодияпаймое, ки ҳамроҳ дошт, савор шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

... Ҳоссаи басар идроки мубсарот кунад. *Аҳмади Дониш*

**МУБСИРӢ** مبصرى басират, биноӣ.

Гуфтанд: Боре кам гир[ӣ]ӣ, то кам накардӣ мубсирӣ,
К-ин чашм нобино шавад, чун бигзарад аз ҳад буко. *Шамси Табрезӣ*

**МУБТАДЕЪ** *а.* مبتدع **1.** навиовар, ихтироъкор; **2.** *д.* аҳли бидъат, касе ки чизи нави зидди дини қонунӣ ба вуҷуд меоварад, еретик.

Мубтадеон аз он ҷо ҳам пок кунам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУБТАДО** *а.* مبتدا **1.** оғоз, ибтидо, чизе, ки дар аввал воқеъ шудааст.

Охир, эй ҷон, аввали ҳар чизро
Мабдаи ту, маншаи ту, мубтадо. *Шамси Табрезӣ*

**2.** *грам.* фоил.

**МУБТАДӢ** *а.* مبتدى **1.** оғозкунанда; ибтидоӣ, аввалин; *муқобили* **мунтаҳӣ.**

Шоҳид кадом? — Он ки шуҳуди ҷамоли ӯст,
Мақсуди мунтаҳию таманнои мубтадӣ. *Ҷомӣ*

**2.** талабаи навомӯз; навкор.

Эшон мубтадиро дар бадви талаби ин фан иршод мекардаанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ва ногоҳ афтад, ки мубтадӣ ба талбис ва тадлис фирефта шавад ва нақди умри худ сарфи хидмати ноқисе кунад ба занни камол. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУБТАЗАЛ** *а.* مبتذل хору залил, беқадр, нописанд, назарногир.

Ба якборагӣ он азиз мубтазал ва мустаъсал гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБТАЛ** *а.* مبطل ботил ва беҳуда кардашуда, бекор кардашуда.

Ботил кунад ҳусоми ту чун мӯъҷизи Калим,
Чандон ки ҳосидони туро сеҳр мубтал аст. *Муиззӣ*

**МУБТАЛО** *а.* مبتلی||مبتلا **1.** гирифтори чизе, дучоргардида ба чизе; гирифтори балову меҳнат.

Ба сӯҳбати Абдураҳмон мубтало шудам. *Авфӣ*

Эй зи ғамат дил ба ҷафо мубтало,
Бе ту ба сад гуна бало мубтало. *Камоли Хуҷандӣ*

Мубталои ишқ медонад, ки мебояд гирист,
Бар ғаму андӯҳ ҳар ҷо мубталое будааст. *Мушфиқӣ*

**мубтало гардидан** (*ё* **гаштан**) гирифтори чизе шудан, дучор гардидан ба чизе.

[Фалокатиён] ... обҳои шӯрро меошомиданд ва рафта-рафта ба амрози мухталиф мубтало гардиданд. *«Фатҳнома»*

**2.** ғамгин; балокаш.

Ошиқӣ чист? — мубтало будан,
Бо ғаму дард ошно будан. *Анварӣ*

**3.** *маҷ.* ошиқ ва мафтун.

Ҳасан мубтало ва гирифтори он каниз буд. *«Таърихи Фаришта»*

**мубтало шудан** *ба касе* ошиқ шудан ба касе.

Донишмандеро дидам, ки ба касе мубтало шуда ва розаш аз парда бармало афтода. *Саъдӣ*

Иброҳим [Гилӣ] ба амзодаи худ мубтало шуд, вайро ба занӣ гирифт. *Ҷомӣ*

**МУБТАНӢ** *а.* مبتنی биноёбанда, асосьёфта бар чизе, вобаста ба чизе.

Ва аз ин мабоҳис маълум шавад, ки сухани эшон дар ин фан мубтанӣ бар мусомаҳа аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Муҳимме, ки асоси он мубтанӣ бар макру ғадр бошад, оқибати он ба вахомат ... меанҷомад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУБТАҒО** *а.* مبتغی||مبتغا орзу кардашуда, объекти орзу ва талаб; орзу.

Маро мутаманно ва мубтаға он аст, ки ҳамеша бо ту дар мақоми ҳусни убудият бошам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБТАҲИҶ** *а.* مبتهج шодмон, масрур, хушҳол.

Юсуф аз он сурат ба ғоят мубтаҳиҷ ва шодмон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБТИЛ** *а.* مبطل **1.** ботилкунанда, бекоркунанда.

Мубтили андеша ҷуз андеша нест,
Тарк кун андеша, ки мастур нест. *Шамси Табрезӣ*

**2.** он касе, ки ҳақ ба ҷониби ӯ нест, ғайри ҳақ, ноҳақ.

Ба таъм талх чу панди падар, валек муфид,
Ба назди мубтил ботил, ба назди доно ҳақ. *Ибни Сино*

Ҳар як аз ин тавоифи ҳаштгона ду муташаббеҳ дорад: яке муҳиқ ва дигаре мубтил. *Ҷомӣ*

Ҳар кӣ мубтил бошад, ба дасти муҳиқ мақтул гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУБҲАМ** *а.* مبهم **1.** пӯшида, пинҳонӣ.

Зи ҳасме, ки ноқис фитодаст нақшаш,
Камоли туро ҳеҷ мубҳам надорам. *Хоқонӣ*

Зи саъи ту шуд фатҳ абвоби муғлақ,
Зи нутқи ту шуд кашф асрори мубҳам. *Ҷомӣ*

**2.** норавшан, номуайян, сарбаста ва шубҳаовар (дар бораи сухан ва ё коре).

Қас фаҳм накард аз хати лаб нақши даҳонаш,
Мафҳум нашуд нуктаи мубҳам ба ҳавошӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Аз барои ин амри мубҳам пеши ӯ Таврот хондан огоз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дошт он рамз маънии мубҳам,
Ҳама ҷо фард-фард арзи рақам. *Бедил*

**МУВАЗЗАФ** *а.* موظف касе, ки ба вай вазифае дода шудааст, таъин кардашуда, вазифа додашуда.

Гар ба ҳадоёи муваззаф зи фақр
Менарасад дасти ту чун порсол ... *Камоли Хуҷандӣ*

Султон низ яке аз муваззафон ва ротибахорони салтанат аст. *Аҳмади Дониш*

**МУВАЗЗАЪ** *а.* موزع тақсим кардашуда, ҳисса кардашуда.

... Дар таъзими уламо ҳеҷ дақиқае мӯҳмал нагузошта, авқоти худро муваззаъ ва мақсум гардонида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**муваззаъ кардан** тақсим кардан.

Наврӯз ба сухани ӯ тамомати лашкари хешро бар он ҷамоат муваззаъ кард ва мутафарриқ гардонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУВАККАЛ** *а.* موکل **1.** гумошта, таъин кардашуда, касе, ки коре ба вай супурда шудааст; **муваккал кардан** гумоштан, ваколат додан, таъин кардан ба коре.

Муваккал карда бар ҳар ғамза ғунҷе
Занах чун себу ғабғаб чун турунҷе. *Низомӣ*

Оташе, к-аз ҷавҳари аъдои ӯст,
Ҳам бар аъдояш муваккал кардаанд. *Хоқонӣ*

**2.** вакил, фиристода, намоянда.

Алтамиш ва ғайруҳу, ки муваккали элҳо буданд, бар ин ҳол мутталеъ шуда, теғи хунрез аз ниём баркашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** нигаҳбон, посбон, қаровул, муҳофиз.

[Язид] бифармуд, то шутуреро аз баҳри вай ба фалон ҷой бурданд, ҳазор динор ба муваккаллон дод ва ӯро аз зиндон берун оварданд. *«Таърихи Табарӣ»*

[Раиси шаҳр] ғуломе муваккали вай [дарозгӯш] карда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чанд кас бар дари хонаи вай муваккал сохтанд. *Ҷомӣ*

◇ **муваккалони уқубат** дастаи ҷазо, гуруҳи ҷазодиҳанда.

[*Малик гуфт:*] Туро бо вуҷуди чунин мункаре, ки зоҳир шуд, сабили халос сурат набандад. Ин гуфт ва муваккалони уқубат дар вай овехтанд. *Саъдӣ*

**МУВАККИЛ** *а.* موکل ваколатдиҳанда, гуморанда, ба коре таъинкунанда.

**МУВАЛЛАҲ** *а.* موله вола ва шайдо, шефта ва девонашуда.

Бадхӯ шавад аз ишрати ӯ сахт накухӯ,
Оқил шавад аз одати ӯ сахт мувallaҳ. *Манучеҳрӣ*

Ҳар ҷо, ки муваллаҳе чу Фарҳод,
Ширинсифате бар ӯ гуморад. *Саъдӣ*

**МУВАЛЛИД** *а.* مولد тавлидкунанда, зоёнанда, пайдокунанда.

**МУВАЛЛИДА** *а.* مولده **1.** *муанниси* **муваллид.**

...Ва яке тухмдеҳ монанди тухм додан, ки аз вай зоиш ояд ба қуввати зоишдеҳ, ки муваллида хонанд. *Ибни Сино*

**2.** доя, момодоя.

**МУВАРРАД** *а.* مورد **1.** гулкарда, шукуфта.

Вақти баҳор асту вақти варди мувarrad,
Гетӣ ороста чу хулди мухаллад. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* гулгун; сурх.

В-аз баҳри он ки рӯй бувад сурх хубтар,
Гулнор рӯи хеш мувarrad кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

Лаб-т ба май, каф ба ҷому гӯш ба барбат,
Дил-т қавӣ, тан ҷавону рӯй мувarrad. *Манучеҳрӣ*

**МУВАРРАС** *а.* مورث ирсӣ, меросӣ, чизе ки ба мерос мондааст.

Акнун, ки мамлакати мувarrас дар таҳти тасаррўфи бандагони Султон даромад, агар рухсат бошад, ба даҳрӯза ободон созам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУВАРРИХ** *а.* مورخ *ниг.* **муаррих.**

**МУВАСВАС** *а.* موسوس **1.** васваса кардашуда, дар васваса монда, дуҷори васваса шуда; **2.** ошуфтаҳол, пороҳат ва бадгумон.

Он мувасвас бар лаби дарьё нишаст,
То кунад баҳри тақарруб обдаст. *Ҷомӣ*

Лаб аз тарашшӯҳи май пок кун, барои худо,
Ки хотирам ба ҳазорон гунаҳ мувасвас шуд. *Ҳофиз*

Чун бар қонуни адаб бо вай зиндагонӣ намекарданд, оқибат эътиқоди ӯ бо халифа мувасвас гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУВАСВИС** *а.* موسوس васвасакунанда; ба васваса андозанда.

Зи май ба даври ту парҳези мо на аз мо буд,
Дар ин ҷарима сабаб зоҳиди мувасвис буд. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУВАССАЛ** *а.* موصل васл кардашуда, пайванд кардашуда; **муvassal кардан** васл кардан, пайванд кардан.

Боз шохеро мувассал мекунӣ,
Шохи дигарро муаттал мекунӣ. *Румӣ*

**МУВАФФАР** *а.* موفر вофир кардашуда; фаровон, бисьёр; бузург.

Шоҳи эрониён музаффар аз ӯст,
Ҷоҳи салҷуқиён муваффар аз уст. *Хоқонӣ*

Ҳарчанд к-он атои муваффо шигарф буд,
Донанд, к-ин санои муваффар накӯтар аст. *Хоқонӣ*

**МУВАФФАРӢ** موفری фаровонӣ; бисьёрӣ; бузургӣ.

Олами нав бино кунад рои ту аз муҳандисӣ
Қишвари нав рақам занад фарри ту аз муваффарӣ. *Хоқонӣ*

**МУВАФФАҚ** *а.* موفق тавфиқьёфта, комьёбшуда, ба мурод расида.

Чун Фаридун музаффараш гӯянд,
Чун Сикандар муваффақаш донанд. *Хоқонӣ*

**муваффақ сохтан** ба мурод расондан.

Муваффақ соз, боре, худ ба инам,
Ки бори дигараш дар хоб бинам. *Нозим*

**МУВАФФО** *а.* موفى‖موفا вафо кардашуда, тамоман иҷро ва адо кардашуда; пурра ва комил.

Се уқнуму се карқафро ба бурҳон
Бигӯям мухтасар шарҳи муваффо. *Хоқонӣ*

**МУВАШШАҲ** *а.* موشح **1.** ороста, зинат додашуда.

Ало, эй феъли ту феҳристи девони ҷавонмардӣ,
Зи некӯ расмҳои ту мувашшаҳ сар ба сар девон. *Ломеъ*

Дар ин боб сулҳнома навишта, онро ба шаҳодати аимма ва машоихи Мовароуннаҳр мувашшаҳ ва музайян карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**мувашшаҳ гардонидан** ороста, зинат ва ороиш додан.

Ман унвони сухан ба дуои ӯ мувашшаҳ гардонида гуфтам... *Аҳмади Дониш*

**2.** *адш.* шеъре, ки дар аввали ҳар мисраъ ва ё байти он ҳарфе оварда мешавад, ки аз маҷмӯи онҳо исми шахсе ё чизе ва ё ҷумлае ташкил меёбад.

...номи духтари подшоҳ ва домодаш дар он дарҷ бошад ба тариқи мувашшаҳ. *Аҳмади Дониш*

**МУВАҚҚАР** *а.* موقر бузург дошташуда, ҳурмат ва иззат кардашуда, бузургвор, мӯҳтарам.

Хоразмшоҳро фазлу балоғати ӯ маълум шуд ва ӯро мӯҳтарам ва муваққар доштӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУВАҚҚИД** *а.* موقد сӯзон, сӯзанда, сӯзонанда.

Дар шарари хашми ӯ бисӯзад ёқут,
Гарш насӯзад шарори нори муваққид. *Манучеҳрӣ*

**МУВАҲҲИД** *а.* موحد *д.* касе, ки худоро якка ва танҳо медонад; эътиқодманд ба худои ягона.

...Баваъдаву ваид маҷмӯи кафараи диёри Туркистонро муваҳҳид ва мусулмон сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Низориро баъзе муваҳҳиду ориф медонанд ва баъзе ӯро аз зумраи исмоилия мегӯянд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУВАҲҲИДОНА** موحدانه орифона, диндорона.

Девони Авҳадӣ даҳ ҳазор байт бошад ва суханро муваҳҳидона мегӯяд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**МУВАҲҲИШ** *а.* موحش ваҳшатовар, рамонанда; *муқ.* **муҳиш.**

**МУВАҶҶАҲ** *а.* موجه **1.** ваҷҳнок, далелнок, асоснок; **2.** писандида, мақбул.

Ин ҷавоб пеши аҳли фазл ва дониш маъқул ва муваҷҷаҳ бошад ё не? *Восифӣ*

Ба рағми муддаиёне, ки манъи ишқ кунанд,
Ҷамолу чеҳраи ту ҳуҷҷати муваҷҷаҳи мост. *Ҳофиз*

Агар подшоҳ об дар вақт ба музореин нарасонад ё роҳи онҳоро аз қуттоуттариқ пок нагардонад, гирифтани закот ва ушрат муваҷҷаҳ набошад. *Аҳмади Дониш*

**МУВОДАА||МУВОДААТ** *а.* موادعه||موادعت бо ҳамдигар видоъ кардан, бо якдигар хайру хушбошӣ кардан.

Мақолоти мухолататро ба калимоти муводаат бадал сохтан ба савоб ақраб [аст]. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУВОЗАА** *а.* مواضعه **1.** бо ҳамдигар қарор ниҳодан (ба коре), забон як кардан (дар коре).

Маро бо духтар мувозааест, ки ҳар рӯз як динор биёварад. *Авфӣ*

**2.** қарордод, аҳднома, шартнома.

Гуфтам: Расм аст, ки чун вазорат ба мӯҳташаме диҳанд, он вазир мувозаа нависад ва шароити шуғли хеш бихоҳад. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**МУВОЗАБАТ** *а.* مواظبت саъю кӯшиши доимӣ дар коре, назорати доимӣ ба коре, пайваста кореро давом додан.

Ҳамчунон бар хидмати ӯ мувозабат кардам. *Авфӣ*

**МУВОЗАНА** *а.* موازنه **1.** баробарвазнӣ, баробарӣ; **2.** муқоиса.

Сангпӯшт гуфт: ... Қадом саодат бо шарафи муҷоварати ту мувозана тавон кард? «*Анвори Суҳайлӣ*»

Пуштаи ҳезуми маро бо пуштаҳои ҳезуми бародарон мувозана карда, ҳезуми ман роҷеҳ омад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУВОЗӢ** *а.* موازی баробар, мусовӣ.

Қомати ӯ мувозии қомати ҷамоза буд. «*Равзат-ус-сафо*»

Ҳамон лаҳза банд аз пой бардошта, мувозии он чи, ки пеш ба ӯ дода буд, дар ин навбат инъом фармуд. «*Равзат-ус-сафо*»

Чун ба ҳаволии Деҳлӣ расид, мувозии панҷоҳ ҳазор савор бар вай омада буданд. «*Таърихи Фаришта*»

**МУВОЛОТ** *а.* موالات дӯстӣ доштан бо ҳамдигар, муносибати дӯстона доштан.

Он чӣ аз муволоту маваддате, ки маро ба нисбати ту воқеъ аст, дар бораи худ фазилате мешиносӣ, бад-он низ дилнигарон мабош! «*Анвори Суҳайлӣ*»

...Миёни ману ӯ тарҳи мусодақат ва муволот афтод. *Аҳмади Дониш*

**муволот ва мувохот** дӯстӣ ва бародарӣ; *муқ.* **мувохот (мувохот ва муволот).**

Мултазим шуд, ки агар султонро ба мадад ва муованат эҳтиёҷе афтад, дар он шеваи муволот ва мувохот маръӣ дорад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУВОСАЛАТ** *а.* مواصلت пайвастагӣ бо ҳамдигар, дӯстии беғараз ва беғилу ғиш доштан бо ҳамдигар.

Умар фармуд, ки ин мувосалат ба ҳеҷ навъ муяссар намешавад. «*Равзат-ус-сафо*»

...Мувосалат ва мусоҳабат бар ваҷҳи шаръ ва маслаки ҳамида тамом шавад. *Аҳмади Дониш*

**МУВОСО||МУВОСОТ** *а.* مواسا||مواسات **1.** созиш ва мувофиқат бо ҳамдигар, мадоро, муросо.

Дуньё на матоест, ки арзад ба низое,
Бо хасм мудоро куну бо дӯст мувосо. *Ҷомӣ*

Аз мувосоҳои софитинатон эмин мабош,
Фитнаҳо дар табъи ҳамвор аст музмар теғро. *Савдо*

**2.** ёрӣ, мадад.

Вафо он бувад, ки аз илтизоми тариқи мувосот ва муованат таҷовуз ҷоиз нашумурад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУВОСОГАР** مواساگر созишгар, мадорокунанда.

Хоҳӣ, ки надомат ба дилат роҳ наёбад,
Бо ғайр мувосогару бо хеш ғамин бош. *Имло*

**МУВОСОТ** *а.* مواسات *ниг.* **мувосо.**

**МУВОФАҚАТ** *а.* موافقت созиш, созгорӣ, ҳамфикрӣ, ҳамдастӣ, ҳамроҳӣ; бо ҳам мувофиқ будан; розигӣ.

Дар миёни ду кас мувофақати азим буд. *Авфӣ*

Ҳар чӣ карданди, ба мувофақати якдигар карданди. *Авфӣ*

**мувофақат кардан** (ё **намудан**) а) ҳамроҳ шудан бо касе, муттафиқ шудан бо касе.

Оҳуро бирьён карда ба хоне ниҳодем ва аъробиро гуфтем: Биё, бо мо мувофақат кун! «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Раъи ман он аст, ки аҳлу авлод дар ин сафар бо ман мувофақат намоянд. «*Равзат-ус-сафо*»

б) созгорӣ кардан, ба фикри касе ҳамроҳ шудан, розӣ шудан.

Тане чанд аз равандагони муттафиқ дар саёҳат буданд ва шарики ранҷу роҳат. Хостам, ки мурофақат кунам, мувофақат накарданд. *Саъдӣ*

**МУВОФИҚ** *а.* موافق **1.** созишкунанда, муттафиқ; *муқобили* **мухолиф** 1.

Ҷаҳон ба коми ту боду фалак мутеи ту бод,
Мувофиқ аз ту ба роҳат, адӯ зи ту ба кароб. *Фаррухӣ*

Бо душмани ман ҷанг кунед ва бо мухолифи ман мувофиқ набошед. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**2.** муносиб ва мутобиқ.

Ва ба ҷиҳати истихлоси нафс ва арз аз вазъи беҷода бар санъати мувофиқи одати он ҷамоа ... пардохт. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУВОХОТ** *а.* مواخات бародарӣ кардан; дӯстии бародарона; **мувохот ва муволот** дӯстӣ ва бародарӣ; *муқ.* **муволот (муволот ва мувохот).**

Бо якдигар ба тариқи мувохот ва муволот сулук намоед. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУВОҲАДАТ** *а.* مواحدت ягонагӣ; иттифоқ.

Аз ҷонибайн ба анвои тухаф ва ҳадоё маросими мувоҳадат ва муровадат ба амал омад. *«Таърихи Фаришта»*

**МУВОҶАҲА** *а.* مواجهه рӯбарӯшавӣ; **дар мувоҷаҳа** рӯ ба рӯ.

Малик Завзанро хоҷае буд каримуннафс ва некмаҳзар, ки ҳамгинонро дар мувоҷаҳа ҳурмат доштӣ ва дар ғайбат неку гуфтӣ. *Саъдӣ*

**МУД(Д)** *а.* مد зарфи паймонагӣ, ки дар ҷойҳои гуногун миқъёси гуногун дорад, мас. дар Ироқи ҳозира баробари 17 литр.

Чун Муслима ба Қустантания расид, саворонро бифармуд, то ҳар як ба миқдори ду муд таом бар аспи хеш ниҳоданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**МУДАББИР** *а.* مدبر тадбиркунанда, ботадбир, чораҷӯ; соҳибтадбир, идоракунанда; сардор.

Мудаббирони мамолики он тараф дар дафъи мазаррати эшон мушоварат карданд. *Саъдӣ*

Мудаббир, ки қонуни бад мениҳад,
Туро мебарад, то ба оташ диҳад. *Саъдӣ*

**МУДАВВАН** *а.* مدون **1.** тартиб, сабт ва дарҷъёфта ба шакли дафтар ё китоб.

*Аммо илми мантиқ, ки онро Арасту мудавван* кардааст, мақсур аст бар кайфияти донистани чизҳо. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Пас ин рисоларо мудавван карданд. *Аҳмади Дониш*

**2.** ба шакли девон фароҳам овардашуда (дар бораи ашъор), тадвиньёфта.

Шеъре, ки ман ба ҳазрати ӯ арза кардаам,
Дар шарқу ғарб то ба қиёмат мудаввaн аст. *Муиззӣ*

Миннат барад Ироқу Рай аз ман бад-ин ду чо,
Сеҳре зи назму наср мудаввaн дароварам. *Хоқонӣ*

**МУДАВВАР** *а.* مدور доирашакл, чанбаракмонанд.

...Ва сари сутунҳо ва тани сутунҳо ҳама рухоми манқушу мудаввар ва мураббаъ ва мусаддасу мусамман. *Носири Хисрав*

Як шакли ӯ мудаввару як шакли ӯ дароз,
Чун пора-пора абри сияҳ пеши офтоб. *Муиззӣ*

**МУДАВВАРӢ** مدوری доирашаклӣ, чанбаракшаклӣ.

Хидмати зулфу рух кунанд аз паи сунбулу суман,
Шона дар он мураббаӣ, оина дар мудавварӣ. *Хоқонӣ*

**МУДАММАҒ** *а.* مدمغ мағрур, баддимоғ, мутакаббир, ҳавобаланд; аҳмақ.

Ин сухан поён надорад, бозгард
Сӯи Фиръавни мудаммағ, то чӣ кард? *Румӣ*

**МУДАРРИС** *а.* مدرس дарсгӯ, дарсдиҳанда, муаллими мадраса.

Нигори ман, ки ба мактаб нарафту хат нанвишт,
Ба ғамза масъалаомӯзи сад мударрис шуд. *Ҳофиз*

Ва дарҳон масҷид дар он кушода ва мудом дар он мударрисон ва муқриён нишаста. *Носири Хисрав*

Баъзе... нависанда ва мунаҷҷим шуданд ва баъзе садр ва мударрис ва ҳоким... гаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУДАХХАР** *а.* مدخر **1.** захира кардашуда; **2.** *маҷ.* доимӣ, устувор, побарҷо.

[Арғун] ба эшон гуфт: ... Агар шумо умаро маро ёрмандӣ кунед, ба захми шамшер тоҷу тахти падар аз дасти мутағаллиб берун кунам ва саъи шуморо машкур дорам ва номи некӯ моро мудаххар монад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУДАЪ** *а.* مودع ба вадиат гузоштaшуда, амонат мондашуда.

Ҳазор насиҳат дар ин фасл мудаъ аст. *Авфӣ*

Ба ҳасаби иттифоқ асои мудаъ ба дасташ афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУДАҚҚИҚ** *а.* مدقق тадқиқотбаранда; диққаткунанда, диққаткор.

Меъморони мудаққиқ ва муҳандисони ҳозиқ чаҳорбоғи васее... оғоз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУДБАР** *а.* مدبر бадбахт, бахтбаргашта; *муқобили* **муқбил.**

Ман тазвири он мудбар бихаридам. *Авфӣ*

Он мудбарон... ситаме бар аҷаза ва зуафо раво доштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гар муқбилӣ, ин ривоя ганҷ аст,
В-ар мудбарӣ, ин ҳикоя ранҷ аст. *Шоҳин*

**МУДБАРӢ** مدبری *бадбахтӣ, бахтбаргаштагӣ.*

Чашми ӯ ман бошаму дасту дилаш,
То раҳад аз мудбариҳо муқбилаш. *Румӣ*

Мисли Аторуд чаро чун маҳи нав на муқбилӣ,
Толеи ту Асад чаро чун Саратон ба мудбарӣ. *Хоқонӣ*

**МУДД** *а.* مد *ниг.* **муд(д).**

**МУДДАИЁТ** *а.* مدعيات *ҷ.* **муддао.**

Азиз Кука... ба даргоҳ омада ва баъзе муддаиёти зурурия арз карда, боз бад-он ҷо рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУДДАИЮНАЛАЙҲ(И)** *а.* مدعیعلیه он кӣ бар вай даъво карда мешавад.

Он гоҳ муддаиюналайҳ(и) асои мазкурро ба дасти муддаӣ дод. *«Равзат-ус-сафо»*

Он ҷаноб ҳукм мекард, ки дар ҳузури вай муддаӣ ва муддаиюналайҳ шамшербозӣ кунанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУДДАО** *а.* مدعا иддио, тақозо, хоҳиш, талаб; мақсуд.

Ба арзи муддаои худ дигар бор
Тазаррӯъбор карданд абри гуфтор. *Нозим*

Матлаби ушшоқ аз изҳор ҳам маълум нест,
Кист, то фаҳмад забони муддаои андалеб? *Бедил*

Ман омадаам аз давлати Эрон ба се муддао: яке он ки Шоҳрух-бей аз устухони каён аст ва маҳбус шуда, — ӯро халосӣ диҳанд, ки ба Теҳрон биравад. *Аҳмади Дониш*

**ба муддао будан** мувофиқи муддао ва орзу будан.

Лабрез доштам қадаҳ аз бодаи умед
Айшам ба ком буд, сипеҳрам ба муддао. *Шавкат*

**МУДДАТ** *а.* مدت вақт ва замони муайян; қисме аз вақт ва замон (хоҳ кам ва хоҳ зиёд).

...Чунон ки андар ҳадди замон гӯянд, ки замон муддати ҷунбиш аст ва муддат ва замон як чиз бувад. *Ибни Сино*

**МУДДАТУЛМАДИД** *а.* مدت‌المدید муддати дароз, вақти бисьёр.

Ӯ муддатулмадид дар он ҷо буда, авқоташ қарини ишрат ва нишот ба поён расид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУДДАТУЛЪУМР** *а.* مدت‌العمر замони умр; тамоми умр.

[Ман-Холмуҳаммад] дар муддатулъумр мисли вай [Шакурбек] зӯровар надида будам. *Аҳмади Дониш*

**МУДДАЙ** *а.* مدعی **1.** даъвокунанда, даъвогар; додхоҳ, адолатталаб.

Дигар ду му́ддай ... пеши қозӣ раванд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Муддаиёни ҳар ду тараф ҳар кадом далоил овардаанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** иддиокунанда; касе, ки сифатеро бардурӯғ ба худ нисбат дода фахр мекунад, ноҳақ иддиокунанда.

Ҳар муддай ба даъвии ишқат на содиқ аст,
Дорам зи ранги зард ба меҳри ту маҳзаро. *Туғрал*

**3.** *маҷ.* рақиб.

Ноҳақ афтодаст зулфат дар кафи ҳар муддай,
Чун ба дасти мо биафтад, ҳақ ба дасти мо шавад. *Камоли Хуҷандӣ*

**4.** киноя аз зоҳид, шайх.

Ба рағми муддаиёне, ки манъи ишқ кунанд,
Ҷамолу чеҳраи ту ҳуҷҷати муваҷҷаҳи мост. *Ҳофиз*

Зоҳид аз ишқи бутон хост маро тавба диҳад,
Муддай бин, ки худо ақл надод ин қадараш. *Ҳилолӣ*

**МУДОВАМАТ** *а.* مداومت давомдиҳӣ, идома додан; **мудовамат кардан** (*ё* **намудан**) давом додан, гузаронидан.

...Бар ин насақ рӯзгоре мудовамат намоянд. *Саъдӣ*

**МУДОВО||МУДОВОТ** *а.* مداوا||مداوات даво ва муолиҷа кардан, табобат кардан.

Мо аз баҳри мудовоти амрози баданӣ... табибонро мулозими худ мегардонем. *Авфӣ*

Ошиқ он гӯш надорад, ки насиҳат шунавад,
Дарди мо нек набошад ба мудовои ҳаким. *Саъдӣ*

Дарди дили Фонӣ зи табибон нашавад беҳ,
Қ-ӯро ба ҷуз аз васл, мудовои дигар нест. *Фонӣ*

**МУДОМ** I *а.* مدام доим, доимӣ, ҳамеша.

Андар ин дам, ки зи даври фалаки шишаниҳод
Ҳамчу ҷоманд ба хун ғарқ мудом аҳли ҳунар. *Бадри Чочӣ*

**МУДОМ** II *а.* مدام май, шароб.

Бодашон кам буд, гуфт ӯ бо ғулом:
Рав сабӯ пур кун, ба мо овар мудом! *Румӣ*

В-ин ишорат бад-он бувад, ки мудом
Боядаш дар ҳарими сатр мудом. *Ҷомӣ*

**МУДОРАСАТ** *а.* مدارست омӯзиш, хондан, мутолиа кардан (бо касе, бо дигарон).

...Дар боби тарғибу тарҳиби банӣ-Исроил ва иршоду ҳидояти эшон ва мудорасати Таврот... такаффул карда буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУДОРО||МУДОРОТ** *а.* مدارا||مدارات бо нармӣ ва ҳусни хулқ бо касе рафтор кардан, муомилаи нек; илтифот; лутф; оштӣ ва сулҳу салоҳ ба кор бурдан.

Чун дар каффаи ахлоқи он... қаҳр ва саёсат омадааст, бояд ки дар каффаи хулқи мо мудорот... бошад. *Авфӣ*

Ҳаме то барояд ба тадбир кор,
Мудорои душман беҳ аз корзор. *Саъдӣ*

Осоиши ду гетӣ тафсири ин ду ҳарф аст:
Бо дӯстон мурувват, бо душманон мудоро. *Ҳофиз*

**мудоро кардан** муомилаи нек кардан бо касе, аз рӯи сулҳу салоҳ рафтор кардан бо касе.

Мапиндор, к-ӯ дар чунон маҷлисе
Мудоро кунад бо чу ту муфлисе. *Саъдӣ*

Ҳафтӯм он ки то тавонад, ба душман мудоро кунад. *Аҳмади Дониш*

**МУДОФАА||МУДОФААТ** *а.* مدافعه||مدافعت дифоъ кардан, касеро ҳимоя ва тарафдорӣ кардан.

Қишвархон фармон... фиристод, ки... умарои ҷуюш... дар муқотала ва мудофааи лашкари Аҳмаднагар мудоҳана ва мусоҳала менамоянд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУДОХАЛА||МУДОХАЛАТ** *а.* مداخله||مداخلت дахл кардан ба кори ҳамдигар, аралаш шудан ба кори касе.

Ҳар гоҳ ки ду дӯст ба мудохалати шарире мубтало гарданд, ҳар оина миёни эшон ҷудоӣ афтад. *«Қобуснома»*

**МУДОХИЛ** *а.* مداخل ба ҳам дохилшаванда; дароянда; **мудохил шудан** дохил шудан.

...Ва мешояд ки вай андар ҷисм, ки ҳам ҷавҳар аст, мудохил шавад ва ба ҳам андаршавад. *Ибни Сино*

**МУДОҲАНА||МУДОҲАНАТ** *а.* مداهنه||مداهنت ҷоплусӣ, хушомадгӯӣ; фиреб, дурӯягӣ, маккорӣ.

...чашм аз он пӯшидан мудоҳанат ва муҳаннасӣ бувад. *Ҷомӣ*

Вай муболаға намуд, ки он чи аз далоил маълум шуда, бе мудоҳана бозгӯй ва дари махзани румузи ин бикушой! *«Равзат-ус-сафо»*

**МУДОҲИН** *а.* مداهن ҷоплус, хушомадгӯй; фиребгар, дурӯғгӯй, маккор.

Ман мудоҳин наям чу дигар кас,
Пеш н-орам зи тарраҳот ҳавас. *Саноӣ*

Ту бад-ин тарраҳоту ҳазлу фузул
Мар-Алиро ҳамекунӣ маъзул.
Гар мудоҳин бувад, раво набвад,
Ба хилофат худ ӯ сазо набвад. *Саноӣ*

**МУДРАК** *а.* مدرک дарк кардашуда, идрокшуда, (чизи) дарьёфта ва фаҳмидашуда.

Чони мо валеҳ аз ҷалолати ӯ,
Мудраки кас нагашта ҳолати ӯ. *Саноӣ*

Ҳавзе дар он шаҳр буд, ки қутри он ним фарсах буд ва қаъри он аз ғояти умқ мудрак набуд. *«Таърихи Фаришта»*

Умрҳо шуд, нафасат буғзу ҳасад мебофад,
Як нафас кош шавад маънии хулқат мудрак. *Бедил*

**МУДРАКОТ** *а.* مدركات **1.** *ҷ.* **мудрак; 2.** дониш, донистан.

То бидонӣ, к-осмонҳои самӣ
Ҳаст акси мудракоти одамӣ. *Румӣ*

**МУДРАҶ** *а.* مدرج дарҷ кардашуда, дохил кардашуда; *маҷ.* пинҳон.

Мечакид аз чашми ӯ бар хок об,
Андар он ҳар қатра мудраҷ сад ҷавоб. *Румӣ*
Эй кохи давлатӣ, ту чӣ кохӣ, ки мудраҷ аст
Дар шохсори гулшани ту сояи Ҳумой. *Ҳофиз*

**МУДРИК** *а.* مدرك **1.** идроккунанда, дарьёбанда, фаҳмкунанда; **2.** фарқкунанда, имтиёзкунанда.

Назаре ку, ки кунад ранги гул аз оташ фарқ,
Шом(м)ае ку, ки шавад мудрики мушк аз мушлак? *Бедил*

**МУДРИКА** *а.* مدركه **1.** *муаннаси* **мудрик; 2.** ақл, зеҳн.

...Масоили илмия аст, [ки] дар хазонаи мудрикаам ҷамъ омада буд. *Аҳмади Дониш*

**МУДУН** *а.* مدن *ҷ.* **мадина** 1.

Аз кай ин дин дар мудуни Найнавиҳо пайдо шудааст? *«Равзат-ус-сафо»*

**МУДХИЛ** *а.* مدخل бахил, хасис, лаим.

Мудхилонро рикоб зар-огин,
Пои озодагон наёбад сур. *Рӯдакӣ*
Нони он мудхил зи бас зиштам намуд,
Аз паи хӯрдан гувориштам набуд. *Тайён*

**МУДҒАМ** *а.* مدغم **1.** ба даруни чизе дохилшуда; пайваста ва дарҳам рафта, дохили якдигар шуда.

Чу дидам, ки ҷаҳл андар ӯ мӯҳкам аст,
Хаёли муҳол андар ӯ мудғам аст... *Саъдӣ*
Ҷилвае буд дар садо мудғам,
Чун ба инсон расид, гуфт: Манам. *Бедил*

**2.** *грам.* идғом — мубаддал шудани ҳарфе ба ҳарфи ҳамҷинси худ, ассимиляция, ки дар натиҷаи он ташдид ҳосил мешавад, мас. 'алшамс', ки дар натиҷаи идғом 'ашшамс' мешавад.

• Дили ман сокиту зулфат мутаҳаррик зи насим,
Ин дуро қоида ин аст, ки мудғам дорам. *Шоҳин*

**МУДҲАШ** *а.* مدهش ба даҳшат афтода, ба тарсу ҳарос афтода; ошуфта ва мутаҳайир шуда; **мудҳаш гаштан** ба даҳшат афтодан; ошуфта ва мутаҳайир шудан.

[Халифа] аз хавф меларзид ва чунон мудҳаш гашта, ки мафотеҳи махозинро бознамешинохт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУДҲИШ** *а.* مدهش даҳшатангез; ҳайратовар.

**МУЖД** مژد *шакли кӯтоҳшудаи* **мужда.**

Ҷаннат маро бе рӯи ту ҳам дӯзах асту ҳам адӯ,
Ман сӯхтам з-ин рангу бӯ бе мужди анвори лиқо. *Шамси Табрезӣ*

**МУЖДА** مژده хабари хуш, навид.

Расид мужда, ки айёми ғам нахоҳад монд,
Чунон намонду чунин низ ҳам нахоҳад монд. *Ҳофиз*

Фузулӣ, нақди ҷон кардӣ нисори муждаи васлаш,
Чӣ хоҳӣ кард, гар ногоҳ он сарви равонояд. *Фузулӣ*

Ҳар куҷо чашм парад, муждаи дидоре ҳаст,
Ҳар куҷо дил тапиш орад, хабаре мехоҳад. *Бедил*

**МУЖДАВАР** مژده‌ور муждабар, муждаовар, оварандаи хабари хуш.

Гуфт: Оре, буд фироқ илло сафар,
Буд бар ман бас муборак муждавар. *Румӣ*

**МУЖДАГОНӢ** مژده‌گانی ҳадьяе, ки ба муждаовар медиҳанд.

Муждагонӣ бидеҳ, эй дил, ки дигар мутриби ишқ
Роҳ мастона заду чораи махмурӣ кард. *Ҳофиз*

**МУЗАБЗАБ||МУЗАБЗИБ** *а.* مذبذب **1.** ҷунбон, ларзанда; **2.** *маҷ.* дудила, мутараддид.

Дӯстон-ин, душманон-он, менадонам дар миён
То ба кай бошам музабзаб лоилову лоило.*

**МУЗАВВАР** I *а.* مزور ботазвир, бардуруғ, сохта, қалбакӣ.

Чун моҳи Нахшабанд музаввар, аз он чу ман
Анҷумфурӯзи гунбади ҳар анҷуман наянд. *Хоқонӣ*
Лафзи музаввар, ки иборат намуд,
Бар дирами қалб хати хуш чӣ суд? *Хисрави Деҳлавӣ*

**МУЗАВВАР** II *а.* مزور *ниг.* **музаввара.**

Ба рағми сиёҳон шаҳи пилбанд
Музаввар ҳамехӯрд аз он гӯсфанд. *Низомӣ*

Шамшери гӯштхораи ӯро музаввindependent,
Он кас, ки хӯрд, раст зи дарди музаввирӣ. *Хоқонӣ*

**МУЗАВВАРА** *а.* مزوره таоми нарм ва гуворо, ки барои тасаллӣ ва хушҳолӣ ба бемор дода мешавад.

Беморе дар хона доштам ва аз ҷиҳати ӯ музавварае месохтам. *Авфӣ*

**МУЗАВВАҚ** *а.* مزوق мунаққаш.

**МУЗАВВАҶ** *а.* مزوج омехта, махлут; **музавваҷ кардан** омехтан, имтизоҷ додан.

... Бо шакар ва нишаста музавваҷ кунанд. *Авфӣ*

**МУЗАВВИР** *а.* مزور тазвиркунанда, фиребгар, макру ҳилакунанда, риёкор.

Эй музаввир, чашм бикшою бубин,
Чанд гӯӣ: Ман надонам ону ин. *Румӣ*

Марде музаввир буд, Умар гуфт: Ҳилат бо ман дарнагирад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУЗАВВИРӢ** مزوری музаввир будан, фиребгарӣ, ҳилагарӣ, риёкорӣ.

**МУЗАВВИҚ** *а.* مزوق наққош.

Идрису Ҷам муҳандис, Мусову Хизр банно,
Бурҷу фалак музаввиқ, Нӯҳи фалак дурудгар. *Хоқонӣ*

**МУЗАЙЯБ** *а.* مزيب зеб додашуда.

Музайяб сохта сабъа самовот,
Ба даҳр афканда нури орази зот. *Бадрии Кашмирӣ*

**МУЗАЙЯН** *а.* مزين зебу зинат додашуда, ороста.

Ин фалак ба зинати кавокиб музайян аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Музайян аст замин аз гиёҳи рангоранг,
Шамоли боғ муаттар чу таблаи аттор. *Васлӣ*

**музайян кардан** (*ё* **сохтан**) зебу зинат додан.

Ба гулгун ҷомаҳо кардаш музайян,
Чунон к-аз рашк зад гул чок доман. *Ҳозиқ*

Музайян сохт Савдо ин ғазалро
Ба номи гавҳари волои ҳуснаш. *Савдо*

**МУЗАЙЯФ** *а.* مزيف ботазвир, бофиреб, сохта, қалбакӣ.

...Китобҳои музахраф ва калимоти музайяф берун овард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУЗАККАР** *а.* مذكر **1.** нар, нарина; *муқобили* **муаннас 2.**

Ин моҳӣ музаккар аст ё муаннас? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *грам.* ҷинси мардона.

**МУЗАККИР** *а.* مذكر **1.** зикр кунанда; **2.** вирдгӯянда, такроркунандаи дуоҳои гуногун; шайх.

Дар он ҳол музаккире буд дар Табарон, таассуб кард ва гуфт: Ман раҳо накунам, то ҷанозаи ӯ дар гӯристони мусулмонон баранд. *Низомии Арӯзӣ*

Чанд гӯӣ, эй музаккир, шарҳи дин, хомӯш бош,
Дини мо дар ҳар ду олам сӯҳбати ҷонони мост. *Ҳофиз*

**МУЗАККО** *а.* مزكا **1.** пок кардашуда, покизашуда; **2.** чизе, ки закоташ дода шудааст; **моли музакко** моле, ки закоташ дода шудааст; *ниг.* **закот.**

Агар қудрати ҷуд аст ва агар қуввати суҷуд, тавонгаронро беҳ муяссар шавад, ки моли музакко доранд. *Саъдӣ*

**МУЗАККӢ** *а.* مزكى **1.** поккунанда, покизакунанда.

Дили ӯ гар музаккӣ гашт ҷонро,
Биёбад ӯ бақои ҷовидонро. *Носири Хисрав*

**2.** закотдиҳанда, касе ки закот медиҳад.

**МУЗАЛЛАФ** *а.* مزلف зулфдор, кокулдор.

...Ки мезад мавҷи май гар бар сафаш саф,
Зи аксаш чеҳраи май шуд музаллаф. *Нозим*

**МУЗАММИЛ** *а.* مزمل гӯшаки кубури (лӯлаи) об, ки агар ба як тараф гардонӣ, об аз он лӯла равон мешавад ва агар ба тарафи дигар гардонӣ, об баста мешавад; ҷунбак.

Пирӯза ҳамчу сими кашида фурӯ равад,
Аз гӯшаи музаммили заррин ба обдон. *Азрақӣ*

Дар кӯшк ва боғи Аднонӣ фармуд, то хонае бароварданд хоби Қайлуларо ва онро музаммилҳо сохтанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУЗАРРАД** *а.* مزرد ҳалқа-ҳалқа (дар бораи зиреҳ).

Бе уд бод уди мусаллас кунад ҳаме,
Бе тоб об диръи музаррад кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**МУЗАФФАР** *а.* مظفر зафарманд, ғолиб, фирӯз.

Баъд аз кӯшиши бисьёр Меҳлаб мансуру музаффар шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗАХРАФ** *а.* مزخرف **1.** ботил ва дурӯғе, ки рост ба назар менамояд (бештар оид ба сухан).

...Авроқ ёбанд, агар ҳама пуч ва музахраф бошад, насси қотеъ гумон кунанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** қалбакӣ, сохта, назарфиреб.

Тоифае бошанд, ки... аз илтифот ба зинати музахрафи фонии ӯ рағбат бигардонанд. *Ҷомӣ*

**МУЗАХРАФОТ** *а.* مزخرفات **1.** ҷ. **музахраф** 1; **2.** суханони ботил ва дурӯғе, ки ба шакли рост даровconfigurда шудаанд.

...Музахрафоти номақбул ва натоиҷи табъи номустақили Зардуштро... сабт намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ин музахрафот бофта ва сохтаи муртозони ҳунуд ва тахайюлоти мумавваҳаи ҳукамои Аҷам аст. *Аҳмади Дониш*

**МУЗАХХАМ** *а.* مضخم фарбеҳ.

Ҳаст мӯҳлик, чу ба омос кашад истисқо,
Аҷаб аз зиндагии шайхи музаххам дорам. *Шоҳин*

**МУЗАХХАР** *а.* مذخر захира кардашуда.

**МУЗАЪФАР** *а.* مزعفر **1.** заъфарон, зардранг.

Гуфт: Эй раис, димоғи ман муҳаббат шуда буд ё димоғи ту ва шарбати муаттар ва ғизои музаъфар дархӯри ту буд ё лоиқи ман? *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ба ранги заъфарон, зард.

Зи рӯи зарди ҳамчун заъфаронам
Ҷаҳонеро музаъфар метавон кард. *Шамси Табрезӣ*

Рухсораи ошиқон музаъфар бояд,
Соат-соат, замон-замон тар бояд;
Онро, ки чу маҳ нигор дар бар бояд,
Доман-доман, кулаҳ-кулаҳ зар бояд. *Хоқонӣ*

**3.** палави заъфарондор.

*Дар музаъфар ба гумонам, ки чӣ васфаш гӯям,*
Он ки ҳалвои асал дорад аз ӯ истизҳор. *Абӯисҳоқи Атъима*

**МУЗАҲҲАБ** *а.* مذهب **1.** зарандуд, ҳалли тилло кардашуда.

Абр чунон митради сиёҳу бар ӯ барқ,
Ҳамчу музаҳҳаб яке китоби мутарраз. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* пуртароват, тару тоза, пуробу ранг.

Чун гирьяи осмон сар омад,
Шуд хок зи хандааш музаҳҳаб. *Шамси Табрезӣ*

**МУЗД** مزد **1.** он чӣ дар бадали коре ба иҷрокунандаи он пардохта мешавад, ҳаққи меҳнат.

Нобурда ранҷ, ганҷ муяссар намешавад,
Музд он гирифт, ҷони бародар, ки кор кард. *Саъдӣ*

Бе музд буду миннат ҳар хидмате, ки кардам,
Ё раб, мабод касро махдуми бе иноят. *Ҳофиз*

**2.** подош, мукофот.

Чун ба боғи касон дарояд дузд,
Заданаш ҳаст боғбонро музд. *Низомӣ*

Висолаш музди аз роҳат ҷудоист,
Ба сози офият ноошноист. *Бедил*

**МУЗДУР** مزدور мардикор, он кӣ рӯзбайъ кор мекунад, коргари рӯзмарра коркунанда.

Муроотӣ деҳқон кун аз баҳри хеш,
Ки муздури хушдил кунад кор беш. *Саъдӣ*

Зане буд ва ӯро муздуре буд, ки ба хидмати ӯ қиём намудӣ. *Авфӣ*

Ва ҳар рӯзе панҷ рупия ба ҳар муздуре медоданд. *Аҳмади Дониш*

**МУЗДУРӢ** مزدوری амали муздур.

Умре дар ин диёр ба меҳтарӣ гузаронидам, алҳол нанги муздурӣ ба худ қарор додан наметавонам. *«Нигори дониш»*

Рӯзе занаш гуфт: Эй мард, мо бенавоем, бирав, ҷое муздурӣ кун ва музде биситон, ки аз гуруснагӣ ҳалок шудем. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУЗИЁТ** *а.* موذیات *ниг.* **мӯъзиёт.**

**МУЗИЛ** I *а.* مزیل зоилгардонанда; маҳвкунанда.

Чун ҳиндувон мурдаи худро бисӯзанд, хокистараш дар он об резанд, ин маъниро музили сайиоти ӯ донанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗИЛ** II || **МУЗИЛЛ** I *а.* مضل гумроҳкунанда, ба залолат андозанда; *маҷ.* иғвогар.

Он шақӣ ҳам зол гардад, ҳам музил,
Мекунад тақлидаш аз дониш муқил. *Шоҳидӣ*

Акнун шарм надорӣ, ки ба мутобаати ин золи музил сар фуруд меорӣ? *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗИЛ** III || **МУЗИЛЛ** II *а.* مذل он кӣ касеро хору залил мекунад; *муқобили* **муиз(з).**

В-он қалам андар банонаш гаҳ муиззу гаҳ музил,
Душманон з-ӯ бомазаллат, дӯстон бо эътизоз. *Манучеҳрӣ*

**МУЗИФ** *а.* مضیف зиёфаткунанда, мезбон, меҳмондорикунанда.

Музифе ба даст орам, ки бар моидаи ӯ бинишинам. *Авфӣ*

**МУЗИЯ** *а.* موذیه *ниг.* **мӯъзия.**

**МУЗЛИМ** *а.* مظلم торик, тира.

З-он ки гил музлим асту дил равшан,
Гили ту гулхан асту дил гулшан. *Саноӣ*

Нисфи музлим аз Қамар мувоҷеҳ мешавад бо Зуҳал; олам пас бинобар он пӯшида мешавад. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Ҳаво аз касрати дуд чунон музлим шуд, ки ба шаб мемонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗМАР** *а.* مضمر дар замир буда, дар дил буда; *маҷ.* пинҳон, пӯшида, махфӣ.

Хиёнат зи ҳар феъли бад бадтар аст,
Тамоми бадиҳо дар ӯ музмар аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Он чӣ дар хотир музмар буд, ба зуҳур пайваст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗМАҲИЛ** *а.* مضمحل маҳвшаванда, несту нобудшаванда.

Ҳар ҷо бурун ҷӯшидаӣ, худро ба худ пӯшидаӣ,
Дар нури шамъат музмаҳил фонусии пероҳанат. *Бедил*

**МУЗМИН** *а.* مزمن **1.** давомдор, кӯҳна, дерина, доимӣ (бештар дар бораи касалӣ).

Ҳар кас [ки] бад-он об сару тан бишӯяд, ранҷҳо ва бемориҳои музмин аз ӯ зоил шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

Зи дарди ҳаҷр раҳон, бо висоли хеш расон,
Мараз, ки гашт чу музмин, чӣ ҷои истихлос? *Шоҳин*

**2.** касе, ки ба касалии кӯҳнае мубтало бошад; касе, ки дасту пояш аз ҳаракат бозмондааст, мас. дар натиҷаи фалаҷ; барҷомонда.

Ҳам аз мулуки оли Сомон амир Мансур Нӯҳ ибни Насрро оризае афтод, ки музмин гашт ва бар ҷой бимонд. *Низомии Арӯзӣ*

Ҳар рӯз музминон бад-он об оварандӣ ва бишустандӣ ва беҳтар шуданди. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУЗН** *а.* مزن абри боранда.

Моликулмулк аст, бидҳад мулки ҳусн
Юсуферо, то бувад чун мои музн. *Румӣ*

**МУЗНИБ** *а.* مذنب гунаҳкор.

Бар зану мард, пиру ҷавон ва музнибу тоиб ибқо накарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗОАФ** *а.* مضاعف дучанд, ду баробар.

Якеро аз мулуки араб шунидам, ки бо мутааллиқони девон мегуфт, ки марсуми фалонро, чандон ки ҳаст, музоаф кунед, ки мулозими даргоҳ аст ва мутарассиди фармон. *Саъдӣ*

Андӯҳи ӯ музоаф гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Музоаф бар баҳо карданду доданд,
Харидорон зи ҳасрат мӯ кушоданд. *Нозим*

**МУЗОБ** *а.* مذاب об кардашуда, гудохташуда.

Аз тозиёна задан тахфиф мафармой, агарчи гӯяд: Ман ба ҷои об дар Даҷла ва Фурот зару сими музоб равон кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗОВАЛА**||**МУЗОВАЛАТ** *а.* مزاوله||مزاولت варзидани кор ва амале, таҷриба ҳосил кардан дар коре.

...Ва дигар одате, ва он чунон бошад, ки дар ибтидо ба ихтиёр музовалати феъле намояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

...Ва гӯяд: Фалон аз музовалати ин кор ба иқтидор расид. *Аҳмади Дониш*

**МУЗОВАҶАТ** *а.* مزاوجت занушӯӣ кардан; хонадорӣ кардан.

...Барои ин аст, ки то халқро бар музоваҷат таҳрис ва тарғиб намояд. *Аҳмади Дониш*

**МУЗОДДАТ** *а.* مضادت зиддият, мухолифат, ба ҳамдигар зид будан.

[Садриддини Занҷонӣ] аз подшоҳии Бойду таматтӯе надошт ва Тағоҷорро бар шеваи мухолафат ва музоддат таҳрис мекард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУЗОКАРА** *а.* مذاكره гуфтугӯ ва машварат бо ҳамдигар дар атрофи ягон масъала.

**МУЗОРАБА** *а.* مضاربه зарбарасонӣ ба ҳамдигар, муҳориба, ҷанг, набард.

Хушнавоз ... бисьёр бикӯшид, ки бошад, ки ҷангу музораба ва ба муҳораба нашавад. *«Таърихи Табарӣ»*

Баъд аз муҳораба ва музораба Сӯломиш мунҳазим гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУЗОРАБОТ** *а.* مضاربات *ҷ.* **музораба.**

Дар он ҷангу музоработ рӯй аз садмаи шамшер наметофтанд ва нӯги тиру синон мӯй мешикофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗОРЕЪ** I *а.* مزارع зироаткунанда, киштукоркунанда, деҳқон.

...Ва музореон ва шубонон ҳамчу мӯре ба назар даромаданд. *Аҳмади Дониш*

Агар подшоҳ об дар вақт ба музореин нарасонад ё роҳи онҳоро аз қуттоъуттариқ пок нагардонад, гирифтани закот ва ушраш муваҷҷаҳ набошад. *Аҳмади Дониш*

**МУЗОРЕЪ** II *а.* مضارع **1.** монанд, мушобеҳ; **2.** *грам.* замони ҳозира-оянда; **3.** *адш.* номи яке аз баҳрҳои арӯз, ки дорои якчанд вазн аст.

**МУЗОФ** *а.* مضاف **1.** изофа кардашуда, илова кардашуда, ҳамроҳшуда; тобеъ.

Агар фармон шавад, ... мо муттаҳид ва мутақабил мешавем, ки диёри Миср ва Шомро ба мамолики маҳруса музоф гардонем. *«Равзат-ус-сафо»*

Зикри Бухоро ва ҷойҳое, ки музоф аст ба вай. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** нисбат додашуда, мансуб, тааллуқдоршуда, даҳлдор.

Нест амри дигар ба хома музоф,
Айби хома чӣ мекунӣ зи газоф? *Ҷомӣ*

**МУЗОФОТ** *а.* مضافات гирду атроф ва тобеоти шаҳр ва вилоят, ки иборат аз деҳот ва заминҳост, навоҳӣ ва атроф.

...Ҳамаи Хуросон ва музофоти он ба амир Маҳмуд арзонӣ дошт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУЗОЯҚА||МУЗОЯҚАТ** *а.* مضايقه||مضايقت **1.** тазьиқ, тангӣ, сахтӣ, душворӣ.

Миёни ӯ ва Исфандиёр дар мубоят музояқа даст дода. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* дареғдорӣ.

Бо дӯстон музояқа дар умру мол нест,
Сад ҷон фидои ёри насиҳатниюш кун! *Ҳофиз*

Агар ғарази шумо бад-он миқдор ҳосил шавад, музояқа нест, мол бибаред! *«Анвори Суҳайлӣ»*

**музояқат кардан** дареғ доштан.

**МУЗОҲ** *а.* مزاح *ниг.* **мазоҳ.**

**МУЗОҲАМА||МУЗОҲАМАТ** *а.* مزاحمه||مزاحمت заҳматрасонӣ, нороҳат кардан.

Макун музоҳамати аҳли дил, ки маҳфуз аст
Зи санги бехирадон шишахонаи афлок. *Ҷомӣ*

**МУЗОҲАРАТ** *а.* مظاهرت ёрӣ, пуштибонӣ, ҳимоятгарӣ.

Бо эшон машварат намоем, ки музоҳарати кадом қавм беҳтар аст. *«Равзат-ус-сафо»*

...Ғараз он буд, ки ба мувонат ва музоҳарати ман камар бандӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗОҲИК** *а.* مضاحک **1.** хандонанда, хандаовар.

Мақолатҳои ҳикмат боз карда,
Суханҳои музоҳик соз карда. *Низомӣ*

**2.** чизи хандаовар.

Як музоҳик гуфт он чуст устод,
Турки маст аз ханда шуд масту фитод. *Румӣ*

**МУЗОҲИМ** *а.* مزاحم заҳматрасонанда, ташвишдиҳанда.

Баъд аз он ҳукми ярлиғ нофиз гашт, ки ҳеҷ офарида музоҳим ва мутаарризи мутаалликони Аҳмад нагардад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

...Ва ҳеҷ миллате бо миллати дигар ва давлате бо давлати дигар музоҳим ва мухосим набошанд. *Аҳмади Дониш*

**МУЗОҶААТ** *а.* مضاجعت ҳамхобагӣ, ҳамбистарӣ.

...Ӯро [вазирро] ба ҳикояти Аббосӣ, ки хоҳари Ҳорун буд, муттаҳам карданд, ба он ки Ҳорун миёни эшон ақди никоҳ карда буд ва аз музоҷаат наҳӣ карда... *«Хористон»*

...ба шарафи мусоҳабату музоҷаати Иброҳим мушарраф шуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЗТАРИБ** *а.* مضطرب ошуфта, парешон, мушавваш; бетоқат, беқарор.

Аз ғояти ташнагӣ музтариб гашта, бозро бар замин зада ҳалок кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба хокаш он бут агар бо рақиб дар гузарояд,
Зи музтариб шудани ман замин ба ларза дарояд. *Мушфиқӣ*

**МУЗТАРИБУЛАҲВОЛ** *а.* مضطرب‌الاحوال парешонаҳвол, саросема, мушаввашхотир.

Шабравон музтарибулаҳвол гашта гуфтанд, ки инак Шукурбек омад. *Аҳмади Дониш*

**МУЗТАРИБҲОЛ** مضطرب‌حال *ниг.* **музтарибулаҳвол.**

Эй ки бар маҳ кашӣ аз анбари соро чавгон,
Музтарибҳол магардон мани саргардонро. *Ҳофиз*

**МУЗТАР(Р)** *а.* مضطر зарардида, зararрасида; *маҷ.* ноилоҷ, ночор; дар тангӣ монда, дармонда.

Ҳорунаррашид аз суол пушаймон шуд ва дар ин кор музтар ва ҳайрон. *«Хористон»*

Ҳазар кун з-он ки чун музтар шавад дӯст,
Ба хорӣ дӯстро аз сар кашад пӯст. *Ҷомӣ*

**МУЗӢ** *а.* موذى *ниг.* **мӯъзӣ.**

**МУЗҲИК** *а.* مضحک хандонанда, хандаовар.

...Ҳикояти музҳик мегуфт ва механдид. *Авфӣ*

**МУЗҲИКА** *а.* مضحکه мазоҳ, ҳазл, шӯхӣ, мутоиба.

Ман музҳика тартиб медиҳам. *Савдо*

**МУЗҶОТ** *а.* مزجاة камарзиш, ҳеҷмаярз, ночиз.

Ба сӯи Васлии бечора соз як назаре,
Пан қабули ту овард тӯҳфаи музҷот. *Васлӣ*

**бизооти музҷот** чизу чораи ҳеҷмаярз, камбаҳо.

Ба кирдори бадшон муқайяд накард,
Бизооти музҷоташон рад накард. *Саъдӣ*

**МУИЗ(З)** *а.* معز он кӣ касеро азизу арҷманд мешуморад, иззат мекунад; *муқобили* **музил** III.

В-он қалам андар банонаш гаҳ муиззу гаҳ музил,
Душманон з-ӯ бомазаллат, дӯстон бо эътизоз. *Манучеҳрӣ*

**МУИЛ** *а.* معيل касе, ки аҳли оилааш бисьёр аст, аёлманд.

Буд марди муили бас ранҷур,
Шуда аз умру айши хеш нафур. *Саной*

Масалан, моли бахили лаим дар матбахи муили карим расонад бемузд ва самара набошад. *Аҳмади Дониш*

**МУИН** *а.* معين **1.** ионатрасонанда, мададгор.

Аз барои он ки дар рӯзе чунин
Фаҳм гирд ореду бошедам муин. *Румӣ*

Чу дар чоҳе чунон гаштӣ муинам,
Бигардон моҳии баҳре чунинам. *Нозим*

2. *маҷ.* яке аз мӯҳраҳои шоҳмот, фарзин.

То ба кирдори руқъаи шатранҷ
Рӯй дар рӯй карда тоҷу муин. *Зоҳири Муин*

**МУИНА** *а.* معينه **1.** *муаннаси* **муин** 1; **2.** зани хизматгор, ходима.

Бо эшон зане муина буд, ки эшонро хидмат кардӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**МУКАББИР** *а.* مکبر *д.* он кӣ дар вақти азон ва намоз ҷумлаи «аллоҳу акбар»-ро бо овози баланд мегӯяд; такбиргӯянда.

[Мансур бинни Нӯх] минбару меҳроби некӯ фармуд ва милҳо фармуд, сохтанд, то мукаббирон бар он милҳо такбир гӯянд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МУКАВВАН** *а.* مکون ба вуҷуд овардашуда, ба вуҷуд омада.

**МУКАВВАНОТ** *а.* مکونات *ҷ.* **мукавван** ба вуҷуд овардашудаҳо, ҳасту будшудаҳо ҳамчун махлуқот.

Чун ходим биззот аҳсан аст аз махдум, пас нашояд, ки инсон, ки ашрафи мукавванот аст, хидмати яке аз эшон кунад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ман аз мукавванот дар ин баҳри беканор
Чун оина фитода зи дасти Сикандарам. *Шоҳин*

**МУКАВКАБ** *а* مکوکب кавкабдор, ситорадор (дар бораи осмон).

Саҳаргоҳон, ки зад чархи мукавкаб,
Ки заррин кӯс кӯси реҳлати шаб... *Ҷомӣ*

**МУКАДДАР** *а.* مکدر **1.** тира; сиёҳ.

Бар дилам гарди ситамҳост, худоро, мапасанд,
Ки мукаддар шавад оинаи меҳрогинам. *Ҳофиз*

Табъи Савдо пур аз истеҳсони дунон тира аст,
Санги нохуш аз фасон созад мукаддар теғро. *Савдо*

Яке дар маҷлиси шаҳ суфрагустар,
Ба ботин буд чун деги мукаддар. *Ҳозиқ*

2. *маҷ.* хафа, ғамгин, маҳзун.

Ҳазрати хон ба масобае тира ва мукаддар шуд, ки гӯё ташти хокистареро бар сари вай рехтанд. *Восифӣ*

Хок бар фарқи ман аз бӯсаи беҷоталабӣ,
Хотири ёру дили хеш мукаддар кардам. *Шоҳин*

Модахаре буд пуштреш ва лоғар ва аз таҳаммули бори зиндагӣ озорманд ва мукаддар. *Савдо*

**МУКАЗЗАБ** *а.* مکذب он кӣ ӯро дурӯғгӯ ҳисоб кардаанд; дурӯғгӯ.

[Юнусро] ба дасту забон ранҷонида ... ӯро дар адои рисолат муказзаб доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУКАЛЛАЛ** *а.* مکلل бо чизе оросташуда; зебу зинат додашуда (бо ҷавоҳир, тилло ва ғ.), мурассаъ; бар сараш тоҷ ниҳодашуда, тоҷдор.

Паранде мукаллал ба ёқуту дур,
Ҳама дарзаш аз мушку кофур пур. *Низомӣ*

Афсаре мукаллал, ки қитъае лаъли мамсӯҳ ба вазни бисту чаҳор мисқол дар он таъбия шуда буд, махсус гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Тоҷи сари қабилаву оли падар ту бош,
К-аз ту сараш ба тоҷи бузургӣ мукаллал аст. *Муиззӣ*

**МУКАЛЛАС** *а.* مکلس монанди оҳак сӯзондашуда; сӯхта, сӯзондашуда.

... Бигирад симоб ва онро мукаллас созад ва саводи онро берун барад, то вақте ки чун хоке сафед гардад. *«Илми симиё»*

**МУКАММАЛ** *а.* مکمل комил ва пурра кардашуда, ба таври комил, пурра ва дуруст кардашуда.

Яъқуб ду зиреҳ пӯшида мукаммал ва мусаллаҳ ... бар боми қаср баромад. *Аҳмади Дониш*

**мукаммал шудани кор** дуруст ва беҳтар шудани кор.

Кори ту аз ёр мукаммал шавад,
Мушкилат аз ҳамнафасон ҳал шавад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУКАММИЛ** *а.* مکمل комил ва пурракунанда, такмилкунанда; ба воя расонанда.

... Тақворо, ки мукаммил ва мутаммими ин маонӣ бувад, шиор ва дисори худ созад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**пири мукаммил** дар тасаввуф —шайхи ба камол расонандаи мурид.

Биҷӯй аз паҳлуи пири мукаммил,
Ки ин бошад ба даст овардани дил. *Ҷомӣ*

**МУКАРРАМ** *а.* مکرم киромидошта, азизу мӯҳтарам.

Чун ӯро ба шаҳр андароварданд, муаззам ва мукаррам доштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

То навбати ғуломии он дар ба мо расид,
Ҳар ҷо ки меравем, азизу мукаррамем.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУКАРРАР** *а.* مکرر **1.** такрор кардашуда, такроран гуфташуда.

Шуд малӯл аз лабу гуфтори мукаррар дили танг,
Даҳани танги шакарбори дигар металабад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**мукаррар кардан** (ё **фармудан**) такрор кардан, кореро гашта-баргашта кардан, такроран гуфтан.

Талқини дарси аҳли назар як ишорат аст,
Кардам ишоратеву мукаррар намекунам. *Ҳофиз*

Сухансанҷро гӯ: Ба андоза гӯй!
Тавоне, мукаррар макун, тоза гӯй! *Шоҳин*

**мукаррар шудан** такрор ёфтан.

Ин баён сар заду мукаррар шуд,
Ин замон тарзи ҳарф дигар шуд. *Бедил*

2. такроран, дуйумбора, гашта-баргашта.

Султон Баҳодур мукаррар кас ба талаби ӯ фиристод ... *«Таърихи Фаришта»*

Онро мукаррар то се бор иода фармо!
*Аҳмади Дониш*

3. такроран соф кардашуда, соф (дар бораи қанд).

Шавад ин қисса то қанди мукаррар,
Сухан аз достонаш мисли шаккар. *Ҳозиқ*

**МУКАРРАРОТ** *а.* مکررات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мукаррар** 1; **2.** андозҳое, ки чандин бор аз касе гирифта мешуданд.

Баъзе раоёи оҷиз, ки тоқати мукаррарот додан надоштанд, тарки деҳ ва хона карда мегурехтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУКАФФАР** *а.* مکفر *д.* каффорадода, он кӣ ба воситаи кори хайре товони (каффораи) гуноҳашро додааст.

**МУКАФФИР** *а.* مکفر *д.* касе ки, барои омурзиши гуноҳаш бо кори хайре товон (каффорат) медиҳад, каффоратдиҳанда.

Дигар, тазвиҷ мукаффири сайиоти азим аст. *Аҳмади Дониш*

**МУКАҲҲАЛ** *а.* مکحل сурма кашидашуда, сурмамолида.

Мукаҳҳал сохт чашм аз сурмаи ноз,
Сияҳкорӣ ба мардум кард оғоз. *Ҷомӣ*

**МУКЕС** مکیس *имолаи* **мукос.**

В-он ки бо ӯ мукес беш кунад,
Зуд қасди ҳалоки хеш кунад. *Низомӣ*
Дар мукес афзудаӣ, ман з-эҳтимом
Домане зар кардаме аз ғайри вом. *Румӣ*

**МУКНАТ** *а.* مکنت **1.** қудрат, тавоноӣ.

Дар замони мукнати ӯ миёни афозил ва арозил, доно ва ҷоҳил ва асилу хомил тафовут зоҳир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** давлатмандӣ, боигарӣ.

..Аз кайфияти ҷамъияти мукнаташ пурсидам. *Аҳмади Дониш*

**ба мукнат расидан** тавоно ва давлатманд шудан.

Абӯҷаъфар аз ҷумлаи арзол буд, дар айёми давлати Оли Сомон ба мукнат расида. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУКНИФ** *а.* مکنف дар паноҳ гиранда; *маҷ.* пинҳонкунанда.

Гарчи аз як ваҷҳи мантиқ кошиф аст,
Лек аз даҳ ваҷҳ парда(-и) мукниф аст. *Румӣ*

**МУКОБАРА||МУКОБАРАТ** *а.* مکابره||مکابرت **1.** изҳори кибру бузургӣ нисбат ба дигарон, мағрурӣ; инодкорӣ, ситеза, ғалва.

Агар ин сухан ба Шатраба бирасад, ... юмкин, ки ба мукобара дарояд ва ҷанг оғоз кунад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба мукобара** а) бо кибру ғурур, мағрурона; б) бо инод, ситезакорона.

Муҷоҳидиддини Айбек аз хидмати халифа берун омад ва ба мукобара рунуд ва авбоши бисьёр бар худ ҷамъ кард ба қасди халифа. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Султон ... чун фикри соиб натавонист намуд, ба мукобара пеш омада гуфт: Туро ба Мултон бояд рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**мукобара кардан** а) изҳори кибр кардан; б) ситеза ва мухолифат кардан.

[Яке аз муридон гуфт:] Эй дарвеши бесарупой, ҳарзадарой туро чӣ ҳадди он бошад, ки бо шайх мукобара кунӣ? *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** забардастӣ, зӯрӣ, таарруз.

Агар силоҳ бар шер задӣ ва коргар наёмадӣ, ба мардӣ ва мукобара шерро бигирифтӣ ва пас ба зудӣ бикуштӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Моли ту аз мукобара ва мусодара ҳосил шудааст. *Авфӣ*

**МУКОВАҲАТ** *а.* مکاوحت душманӣ, адоват.

... Сипари муковаҳат дар сар кашида, даст ба ҷанг ва пайкор бароварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

[Обоқохон] элчӣ ... пеши Бароқ фиристод, ки ... агар хоҳӣ, ки мунозаат ва муковаҳат аз миёни мо зоил шавад, яке аз се кор ихтиёр кун. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУКОЛАМА||МУКОЛАМАТ** *а.* مکالمه||مکالمة гуфтугӯ, музокира, мусоҳиба.

Филҷумла забон аз муколамаи ӯ даркашидан қуввват надоштам. *Саъдӣ*

Дар он вақт бо ӯ муҷоласат ва муколамат муяссар нашуд. *Ҷомӣ*

**МУКОРӢ** *а.* مکاری касе, ки ҳайвоноти боркашро ба кироя медиҳад.

Қаж шавад полону рахтам бар сарам,
В-аз мукорӣ ҳар замон захме хӯрам. *Румӣ*

Мукориён, ки ба ҳиндӣ бунҷора хонанд, намак ба Деҳлӣ меоварданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУКОС** مکاس **1.** талошу ҷандала дар сари коре (бештар дар вақти савдо); **2.** дастсахтӣ дар фурӯхтани мол, шахсавдоӣ.

Пазируфт коло чу нархи тамом,
Мукоси фурӯшанда бошад ҳаром. *Ҳотифӣ*

**МУКОСО** مکاسا найзамонанд; *киноя аз* ростқомат, мавзунқад.

Эй ту, мукосо, биёр боз қадаҳро,
Қ-онт макокафт аз ин сарой биголид. *Имора*

**МУКОТАБ** *а.* مکاتب ғуломе, ки бо меҳнати худ ба соҳибаш пардохтани арзиши худро ба гардан гирифта, озод шудааст.

Ман мукотаби хоҷаам ва маро ба байъу широ иҷозат додааст. *Авфӣ*

**МУКОТАБА||МУКОТАБАТ** *а.* مکاتبه||مکاتبت мактубнависӣ ба ҳамдигар.

Ҳамчунон ки хавориҷ ба Куфа даромаданд, ба Басра низ буданд, бо хавориҷи Куфа мухотабат ва мукотабат доштандӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**мукотаба кардан** ба ҳамдигар мактуб навиштан.

Чун мо рафта бошем, мукотабат кунад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУКОТАБОТ** *а.* مکاتبات *ҷ.* **мукотаба||мукотабат.**

**МУКОФО** *а.* مکافا мукофот.

Шаҳ маро зар доду гавҳар додамаш бар ҷои зар,
Он кароматро мукофо барнатобад беш аз ин. *Хоқонӣ*

**МУКОФОТ** *а.* مکافات он чӣ дар бадали чизе пардохта мешавад; подош ва сазои амал (хоҳ нек бошад, хоҳ бад).

Аз мукофоти амал ғофил машав,
Гандум аз гандум бирӯяд, ҷав зи ҷав.*

... Ва аммо ҷуд он бувад, ки на аз қибали иваз ва мукофот бувад. *Ибни Сино*

◊ **мукофот бар ях навиштан** умедвори мукофот набудан, мас. аз хасис.

**МУКОШАФА||МУКОШАФАТ** *а.* مكاشفه||مكاشفت 1. ошкоро душманӣ кардан; ҷанги рӯйрост кардан.

Подшоҳон ҳилатҳо бисёр кардаанд, ки чун ба мукошафат ва душмании ошкоро коре нарафтааст, ба зарқ ва ифтиро даст задаанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Агар ... миёни мо мукошафате ба пой шавад, ночор хунҳо резанд ва визру вабол ҳосил шавад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

2. *д.* ошкор шудани асрори ғайбӣ, зуҳури асрор ва умури ғайбӣ дар дили авлиё.

**МУКРИМ** *а.* مكرم соҳибкарам, бахшишкунанда; навозишкор, гиромидоранда.

Мушфиқе, мискиннавозе, одиле,
Мукриме, зарбахшею дарьёдиле. *Румӣ*
Додани мукрим шарафе шуд баланд,
Додани мусриф ба зиҳу ришханд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МУКТАНИФ** *а.* مكتنف паноҳанда, паноҳҷӯянда.

То кай чу шуъла мӯътакифӣ дар канори санг,
То кай чу мӯҳра муктанифӣ дар даҳони мор.
*Шоҳин*

**МУКТАСАБ** *а.* مكتسب касб кардашуда, ба даст овардашуда (дар натиҷаи кор ва амал).

Куҷо расад ба ту кас, чун туро ба ҳар мӯе
Ҳазор хубии мавруси лутфи муктасаб аст. *Ҷомӣ*

Муктасаби пешаи ӯ аз тартиби нону ҷома фозил наёмадӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУКТАСАБА** *а.* مكتسبه *муаннаси* **муктасаб; фазоили муктасаба** фазилатҳо ва сифатҳои касб кардашуда, ҳосил кардашуда, ғайри ирсӣ.

Шеъри вай [Бисотии Самарқандӣ] холӣ аз латофате нест, аммо аз фазоили муктасаба бисёр орӣ будааст. *Ҷомӣ*

**МУКТАСАБӢ** مكتسبى мансуб ба муктасаб.

Он бечора ватани обо ва аҷдоди худро маа хазоини маврусӣ ва муктасабӣ видоъ карда берун рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУКТАТАМ** *а.* مكتتم пинҳон дошташуда, пӯшидашуда, пинҳонӣ, пинҳон.

Мулки Хуросон ба теғ боз ситонӣ зи ғайр,
Пас чӣ кунӣ дар ниём ганҷи зафар муктатам.
*Хоқонӣ*

**МУКТАҲАЛ** *а.* مكتحل (чашми) сурмакашидашуда.

Чунин ки масъалаи кӯҳл шӯҳрате дорад,
Ба ҷуз шарофати он чашми муктаҳал набувад.
*Шоҳин*

**МУЛ** مل май, шароб.

Зи бас ом шуд нашъаи файзи мул,
Қадаҳ ҷӯшад аз даст чун шохи гул. *Бедил*
Пораи ноне ба пеши қонеон қурси маҳ аст,
Қосаи обе ба чашми ташнагон ҷоми мул аст. *Савдо*

**МУЛАББАБ** ملبب *шакли арабишудаи* **лаболаб.**

Биё, соқӣ, ба базми майпарастон,
Мулаббаб кун зи май ибриқи аквоб. *Ғиёсӣ*

**МУЛАББАС** *а.* ملبس либоспӯшида.

... мулаббас ба либоси иззу сано.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛАВВАН** *а.* ملون ранг кардашуда; рангоранг, ранга ба ранга; гуногунранг.

Биное карданд аз сутунҳои сангини аз рухоми мулавван тарошида. *Авфӣ*

Муҳайё карда хонҳои мулавван,
Ба неъматҳои гуногун музайян. *Ҷомӣ*

**мулавван гардонидан** мулавван кардан.

[Ҷамшед] онҳоро ба рангҳои мухталиф мулавван гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛАВВАНӢ** ملونى рангинӣ, рангорангӣ.

Гоҳ чу ҳоли ошиқон субҳ кунад мулавванӣ,
Гоҳ чу ҳалқи дилбарон мурғ кунад навогарӣ.
*Хоқонӣ*

**МУЛАВВАС** *а.* ملوث ифлосшуда, наҷисгардида; олуда.

Об аз он сӯрох ба маҷро равад ва ба ҳавз расад мулаввас ношуда ва осеб ба вай нарасида.
*Носири Хисрав*

Яке гандапире сияҳрӯй дид,
Мулаввас ба сад гунае айбу ор. *Ибни Ямин*

**мулаввас гардонидан** ифлос кардан, олудан.

Худро ба ин ҷурм мулаввас нагардонам. *Авфӣ*

**МУЛАММАЪ** *а.* ملمع 1. рангоранг, ранга ба ранга; гуногунранг; нақшин, нақшу нигор кардашуда.

Ва анвои алвони рухомҳо он ҷо дидам аз муламмаъ ва сабз ва сурх ва сиёҳ ва сафед ...
*Носири Хисрав*

Варақҳояш ба симу зар мурассаъ,
Хату ҳарфаш ба мушки тар муламмаъ.
*Бадрии Кашмирӣ*

2. хол-хол, *мас.* дар бораи ҳайвон, алобуло.

Зи чарми гавазни муламмаъ ҳазор,
Ҳаме ранг бар ранг буд пурнигор. *Фирдавсӣ*

3. омехташуда.

Бурдӣ аз он оби муламмаъ ба шир,
Нукраи чун шир зи барнову пир. *Хисрави Деҳлавӣ*

... То ҳама кор аз хориҷӣ ва доҳилӣ муламмаъ ва махлут бошад ва сарриштаи низом ва тадбири кор гум шавад. *Аҳмади Дониш*

4. *адш.* шеъре, ки ба ду забон навишта шудааст, *мас.* як мисраъ ва ё як байт арабӣ ва як мисраъ ва ё як байт форсӣ-тоҷикӣ ва монанди он, ҳамчун муламмаоти Саъдӣ.

**МУЛАММАЪНИТОҚ** *а.* ملمع نطاق дорои камарбанди рангин ва нақшин.

Сипаҳбуд ҳазоре чу Фирӯзшоҳ,
Муламмаънитоқу мурассаъкулоҳ. *Ҳотифӣ*

**МУЛАТТАХ** *а.* ملطخ олуда, оғушта.

Пероҳани Юсуфро ба хуни он мулаттах сохта ..
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛАХХАС** *а.* ملخص 1. мухтасар кардашуда; 2. хулоса, мухтасари чизе.

Мулаххаси ин мақолот ҳамон аст, ки ман хоҳони мулоқоти туам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУЛАЪ** *а.* مولع ҳарис.

Қасе чӣ донад, к-ин кӯзпушти микоранг
Чӣ гуна мулаи озори мардуми доност. *Анварӣ*

Тӯғон ба воситаи он, ки ду навбат ба хукми Буқо чӯби ёсо хӯрда буд ва аз вай дашном шунида, ба ғоят аз вай ранчида буд ва бар қасди ӯ мулаъ шуда. *«Чомеъ-ут-таворих»*

Ӯ худ ҳамеша бар айшу ишрат ва сайду шикор мулаъ ва ҳарис буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛАҚҚАБ** *а.* ملقب лақаб мондашуда, лақабгирифта, лақабдор.

... Чун вафот ёфт, писари дигар, султон Начмиддин, ки мулаққаб ба малик Мансур буд, ба чои ӯ биншаст. *«Чомеъ-ут-таворих»*

Чавоне бо камоли адаб, ба Аштар мулаққаб бар духтаре чамила ... ошиқ шуд. *Чомӣ*

**МУЛЗАМ** *а.* ملزم илзом кардашуда, мағлубшуда дар мубоҳиса.

Ба мактабхонаи пири муғон ҳар кас ки рӯ орад,
Фалотун мешавад мулзам зи як тифли дабистонаш. *Имло*

Чунончӣ, мачоли дам задан намонд ва сокит ва мулзам сар дар пеш афкандам. *«Равзат-ус-сафо»*

**мулзам гардонидан** мағлуб кардан.

Иброҳим чавоби маъқул гуфта, падарро мулзам гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛИД** *а.* مولد (зани) зоянда.

**МУЛИМ** *а.* مولم *ниг.* **мӯълим.**

**МУЛК** I||**МИЛК** *а.* ملک 1. он чӣ дар қабзае ва тасаррүфи касе бошад; дороии ғайри манқул (аз қабили замин, хона ва ғ.).

Қасонро зару симу милк асту рахт,
Чаро ҳамчу эшон най некбахт? *Саъдӣ*

2. мамлакат.

Насими сабо равонҳи гулзори саховати ӯро шаҳр ба шаҳр ва мулк ба мулк мерасонид. *«Таърихи Фаришта»*

3. подшоҳӣ, ҳукуматронӣ, мамлакатдорӣ.

Муддати мулки ӯ мутамодӣ шуд. *«Мачмаъ-ул-ансоб»*

Ишқи ту аз мулки чаҳон хуштар аст,
Ранчи ту аз роҳати чон хуштар аст. *Анварӣ*

Ба мардӣ, ки мулки саросар замин
Наярзад, ки хуне чакад бар замин. *Саъдӣ*

◇ **мулки вучуд** дар тасаввуф —*киноя аз* дунъё.

Пур зи дард асту алам доираи мулки вучуд,
Манзили роҳату ороми Фузулӣ адам аст. *Фузулӣ*

Ҳеч узве бебасират нест дар мулки вучуд,
В-арна паҳлу чун шиносад бистари бегонаро. *Соиб*

**мулки дарун** дар тасаввуф — *киноя аз* ботин, дил, замир.

Ба шоҳӣ нишастӣ ба мулки дарун,
Алам з-оташи дил барафрохтӣ. *Камоли Хучандӣ*

**мулки имкон** дар тасаввуф — *киноя аз* дунъё, чаҳон.

Аз ҳар чӣ бувад зи мулки имкон
Дар чилвагарӣ зи чисм то чон. *Чомӣ*

**мулки қидам** дар тасаввуф — *киноя аз* дуньёи кӯҳна.

Чуз ту касе нест ба мулки қидам,
К-аз лиманалмулк фарозад алам. *Чомӣ*

**мулк рондан, мулку давлат рондан** подшоҳӣ кардан, салтанат кардан.

[Дарвеш] муддате мулк ронд, то баъзе умарои давлат гардан аз тоати ӯ бипечониданд. *Саъдӣ*

Туфу бар чунон мулку давлат, ки ронд,
Ки шунъат бар ӯ то қиёмат бимонд. *Саъдӣ*

**МУЛК** II ملک донаест аз чинси мош, ки аз адас (наск) калонтар аст.

Басо касо, ки надими ҳарираву бара аст,
Ва бас кас аст, ки серӣ наёбад аз мулке. *Абулмуайяди Балхӣ*

**МУЛКАТ** *а.* ملکت 1. он чӣ дар тасарруфи касе бошад, мамлакат.

Ҳар диле, к-ӯ ҳиммати олӣ наёфт,
Мулкати бемунтаҳо холӣ наёфт. *Аттор*

2. мамлакатдорӣ, подшоҳӣ.

Чу бехуд гашт Ҳофиз, кай шуморад
Ба як чав мулкати Қовуси Қайро? *Ҳофиз*

Мулкати ҳуснаш суи зиндон кашид,
Мулкати илмаш суи Қайвон кашид. *Румӣ*

**МУЛКБОН** ملکبان соҳиби мамлакат, подшоҳ.

Мулкбононро нашояд рӯзу шаб
Гоҳе андар хамру гоҳе дар хумор. *Саъдӣ*

**МУЛКВАР** ملکور подшоҳ.

Мулкварон бар дари ту пардагӣ,
Мулк зи ту ёфта парвардагӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**МУЛКГИР** ملکگیر мамлакатситон, кишваркушо.

Султон гоҳе худро мулкгир хонад ва гоҳе мулкдор гӯяд. *Аҳмади Дониш*

**МУЛКДОР** ملکدار 1. мамлакатдор, малик, подшоҳ; 2. дорои мулк, заминдор.

**МУЛКРОНӢ** ملکرانی подшоҳӣ, салтанат, ҳукмронӣ.

Аз он баҳравартар дар офоқ нест,
Ки дар мулкронӣ ба инсоф зист. *Саъдӣ*

Курвон ва Гандвон ҳафтоду шаш сол ба иттифоқи якдигар мулкронӣ мекарданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУЛКӢ** ملکی мансуб ба мулк I.

Ва подшоҳ вузаро ва умарои лашкарро, то хиёнати мулкӣ набинад, уқубат нафармояд, ки авоми мардум ин маъниро ба талаввуни табиати подшоҳ ҳамл кунанд. (2) *Аҳмади Дониш*

**МУЛЛО** *а.* ملا 1. олими мадраса, олими дин ва шариат.

Мулло шудан чӣ осон, одам шудан чӣ мушкил. *Зарбулмасал*

2. *мач.* пурдон, бисьёрдон.

Нахонда маънии таҳқиқ аз саҳифаи дил,
Ба гуфтугӯи касон хешро мадон мулло. *Бедил*

**МУЛОАБА||МУЛОАБАТ** *а.* ملاعبه||ملاعبت 1. бо ҳам бозӣ кардан, шӯхӣ ва зарофат бо касе.

[Яке аз дӯстон] ... чандон ки нашот ва мулоабат

кард ва бисоти муроғабат густурд, ҷавобаш нагуфтам. *Саъдӣ*

Қор аз мухотаба ба мулоабат анҷомид ва муҳим аз мулоабат ба мусораат расид. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

2. бозӣ (ҳамчун шоҳмот, нард, қимор).

Гӯянд, ки рӯзе Арғун дар хилвате ба мулоабаи нард бо Саъдуддавла иштиғол дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛОБАСА||МУЛОБАСАТ** *а.* ملابسه||ملابست 1. машғул шудан бо чизе.

Чандон ки аз муморасати лаззот ва мулобасати шаҳавот дуртар бувад, раъйҳо саҳеҳтар мешавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

2. пӯшидагӣ, норавшанӣ.

Айнулмулк... донист, ки кор аз мудоҳана ва мулобаса даргузашта, беш аз он ахгар зери домон наметавон пӯшид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУЛОЗАМАТ** *а.* ملازمت 1. ҳамроҳ будан; бо касе пайваста ва вобаста будан.

Сиёҳгӯшро гуфтанд: Туро мулозамати шер ба чӣ ваҷҳ ихтиёр уфтод? Гуфт: То фазлаи сайдаш меҳӯрам ва аз шарри душманон дар паноҳи савлаташ зиндагонӣ мекунам. *Саъдӣ*

2. хизматгузорӣ, навкарӣ.

Пире мулозими маҷлис мебуд ва аз вазифаи мулозамат тахаллуф наменамуд. *Ҷомӣ*

Мулозамати абвоби салотин ба ғоят душвор анҷомида. *Аҳмади Дониш*

**МУЛОЗИМ** *а.* ملازم 1. ҳамроҳ, ҳамроҳи доимӣ.

Ду дарвеши хуросонӣ мулозими сӯҳбати якдигар сафар кардандӣ. *Саъдӣ*

То будаем, ҳамдами ғам будаем мо,
Ғамро мулозими ҳамадам будаем мо. *Фузулӣ*

2. навкар, хизматгузори ҳамеша дар хизмат ҳозир.

Якеро аз мулуки араб шунидам, ки бо мутааллиқони девон мегуфт, ки марсуми фалонро, чандон ки ҳаст, музоаф кунед, ки мулозими даргоҳ аст ва мутарассиди фармон. *Саъдӣ*

Ҳадиси он ки чун дил гоҳу бегоҳ
Мулозим нестам дар хидмати шоҳ. *Низомӣ*

Бар дари ӯ муқиму қоим бош,
То бувад ҷон, ба ҷон мулозим бош. *Ҷомӣ*

**МУЛОИБ** *а.* ملاعب бозикунанда.

Замин гашта дарьёву гурдони ҳайҷо
Чу мурғоби андар хаю хун мулоиб. *Манучеҳрӣ*

**МУЛОИМ** *а.* ملايم 1. муносиб, мувофиқ(-и табъ), соз.

Бад-он чи мулоими ӯст, майл кунад ва он чи мунофири ӯст, бигурезад. *Низомии Арӯзӣ*

Ман... тафарруҷи коре, ки мулоими... табъи ман нест, надорам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. нарм.

Забон чун синаи афъӣ мулоим,
Сухан ширин, вале заҳраш мулозим. *Нозим*

3. нармтабиат, ҳалим.

Мулоим шав, латофатошно бош,
Чу мино аз дуруштиҳо ҷудо бош! *Бедил*

**МУЛОИМХӮ** ملايم‌خو мулоимтабиат, нармтабиат, ҳалим.

Мулоимхӯ, батамкин, гарчи кӯҳ аст,
Тавозӯъпеша, в-ар гарданшукӯҳ аст. *Ҳозиқ*

**МУЛОМ** *а.* ملام маломатзада.

Мӯҳра бидидӣ, ки ҳаст меҳри арӯси зафар,
Меҳри фалакро мулом, нур аз ӯ мустаор. *Хоқонӣ*

**МУЛОТАФА||МУЛОТАФАТ** *а.* ملاطفه||ملاطفت 1. лутфу марҳамат, муомилаи нарму хуб, шафқату навозиш.

Ҳангоми дуруштӣ мулотафат мазмум аст ва гӯянд: Душман ба мулотафат дӯст нагардад, балки тамаъ зиёда гардад. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* муросала; мактуб, нома.

Ман ба назди Яҳъё мулотафа нависам. *Авфӣ*

**МУЛОТАФОТ** *а.* ملاطفات ҷ. **мулотафа||мулотафат.**

Туҳаф ва ҳадоё ва мулотафот таслим карданд. (2) *Авфӣ*

**МУЛОЯМА||МУЛОЯМАТ** *а.* ملايمه||ملايمت бо нармӣ муносибат кардан; мулоимтабиатӣ.

Оҷиз кунад мулояматам аҳли номро,
Мум аст санги роҳ нигини сиворро. *Шавкат*

**МУЛОЯМАТӢ** ملايمتی нармӣ.

Эҳсоси мулояматии пӯсташ хумори хоби маҳмилишикан (аст). *Бедил*

**МУЛОҚОТ** *а.* ملاقات вохӯрӣ, якдигарро дидан.

В-аз мулоқоти сабо рӯи ғадир
Рост чун ожадаи сӯҳон аст. *Анварӣ*

Бо хаёли он парӣ хӯ кардаам, носеҳ, бирав,
Хуш намеояд мулоқоти бании-одам маро. *Фузулӣ*

**мулоқот афтодан** бо ҳамдигар вохӯрдан.

Иттифоқан мулоқот афтод, фақирро музтариб ва парешон дид. *Восифӣ*

**мулоқот кардан** рӯ ба рӯ омадан, вохӯрдан.

**МУЛОҚӢ** *а.* ملاقی мулоқоткунанда, вохӯранда, вохӯракунанда.

Оина ба сад чаман мулоқист,
То дил боқист, чилва боқист. *Бедил*

... Ба завраққо нишаста, ба ҳар узви ӯ, ки мулоқӣ мешудам, занҷирҳо бад-он таълиқ мекардем. *Аҳмади Дониш*

**МУЛОҲАЗА||МУЛОҲИЗА** *а.* ملاحظه 1. назар андохтан, ба гӯшаи чашм нигоҳ кардан ба чизе.

Сангандозҳо ба тавре кардаанд, ки дидаи бино аз мулоҳазаи он мутаҳаййир шавад. *«Таърихи Фаришта»*

... Яъне ба назари тадқиқ мулоҳаза фармояд, ки дар ин шахс қуввати қадом илм бештар ниҳодаанд. *Аҳмади Дониш*

2. фикру андеша.

Дар дӯстӣ мулоҳазаи маргу зист нест,
Душман беҳ аз касе, ки намирад барои дӯст. *Ҳилолӣ*

Мардум бе мулоҳазаи ҳарз ангур мехӯранд ва ман маҳрумам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**мулоҳаза кардан** фикр кардан, андешидан.

Муҳаммад эшонро дар яке аз қилоъи Ҷурҷистон маҳбус кард ва дар ҳодисаи Хоразмшоҳ мулоҳаза карда, ҳамаро бикушт. «*Таърихи Фаришта*»

**МУЛСАҚ** *а.* ملصق часпида, чафс часпида.

Шиҳобуддин гуфт: ... Аз он замон, ки аз роҷҳои Ҳинд ҳазимат ёфтам, ... ҷомаро, ки мулсақ ба бадан аст, тағьир надода. «*Таърихи Фаришта*»

**МУЛТАБАС** *а.* ملتبس **1.** пӯшидашуда.

Ҳоҷишоҳ ба воситаи иртикоби ин гуноҳ аз донраи итоат берун ва ба малобиси исьён мултабас шуда. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** шубҳанок, дар маънӣ носареҳ, мубҳам ва норавшан.

Фисқ ва тахарруҷ ду тарафи фазилати ибодатанд ва тарафи ифрот бар баъзе ноқисназарон мултабас шавад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУЛТАВӢ** *а.* ملتوی **1.** печида, печ дар печ шаванда; **2.** печхӯранда, даврзананда.

Ҷумла гуфтанд: Эй шағолак, ҳол чист,
Ки туро дар сар нашоте мултавист? *Румӣ*

**МУЛТАЗАМ** *а.* ملتزم лозим‹донисташуда; ба ӯҳда гирифташуда; вазифадоршуда.

Дигар ин рафторро бояд, ки созӣ мултазам.
*Восифӣ*

**МУЛТАЗИМ** *а.* ملتزم **1.** ба зимма гиранда, ба ӯҳда гиранда, дар зимма доранда (кореро).

Ҷӯшкоб мултазим шуд, ки ӯро нигоҳ дорад.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**2.** он чӣ боиси коре ё ҳодисае хоҳад шуд; боисшаванда, сабабгор.

Исо фармуд, ки ин сурат мултазими фитнаи азим аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУЛТАМАС** *а.* ملتمس **1.** илтимос кардашуда, хосташуда, талаб кардашуда; **2.** илтимос, хоҳиш, талаб, орзу.

Ҳоҷате дорӣ, бихоҳ, то мултамаси туро ба иҷобат макрун гардонам. *Авфӣ*

Бардоштам ҳавас, чу Фузулӣ, зи ҳар чӣ ҳаст,
Ғайр аз висоли дӯст маро мултамас намонд.
*Фузулӣ*

Моро бинишонид касе дар сари роҳаш,
Бедил, ту пазирӣ магар ин мултамаси мо. *Бедил*

**МУЛТАМАСОТ** *а.* ملتمسات *ҷ.* **мултамас.**

[Ҳалокухон] бар эшон раҳм карда, мултамасоти эшонро мабзул фармуд. (2) «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Маъзурот ва мултамасоти он шахс назди ман ба иҷобат иқтирон ёбад. (2) «*Равзат-ус-сафо*»

**МУЛТАМИС** *а.* ملتمس илтимоскунанда.

Баҳри ин маънӣ саҳоба аз расул
Мултамис буданд макри нафси ғул. *Румӣ*

**МУЛТАСАҚ** *а.* ملتصق часпида ба чизе.

... Миқдоре гили дарьё ба пои ӯ мултасақ ёфт.
«*Равзат-ус-сафо*»

Порае дар васати оби мутаҳаррик бошад ва порае дар таги об қарор гирад ва қадре аз он бо якдигар мултасақ гардад. «*Илми симиё*»

**МУЛТАФИТ** *а.* ملتفت таваҷҷӯҳкунанда, эътинокунанда.

Зан ба сухани ӯ мултафит нашуда ва ба даруни хона рафт. «*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

Яъқуб расулон назди Ҳасан фиристода, ӯро талаб дошт ва Ҳасан бад-он сухан мултафит нашуда ва Яъқуб дар хашм шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУЛТАҚИТ** *а.* ملتقط барчиненда, баргузиненда.

Ин мизоҷат дар ҷаҳони мунбасит
Васфи ваҳдатро кунун шуд мултақит. *Румӣ*

**МУЛТАҲАД** *а.* ملتحد паноҳгоҳ.

Феъли ту вофист, з-он кун мултаҳад,
Қ-андар ояд бо ту дар қаъри лаҳад. *Румӣ*

**МУЛТАҲИБ** *а.* ملتهب шӯълазананда, шӯълавар, (оташи) забонакашанда, фурӯзон.

Оташи ташаввуқ чунон мултаҳиб гаштӣ, ки тaскини он ба оби сабурӣ осон даст надодӣ.
«*Равзат-ус-сафо*»

Чун нирони муҳораба мултаҳиб шуд, бинобар он мувозаа дасти рости сипоҳи муxолиф бар шоҳ Шуҷоъ ҳамла кард. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУЛТАҶО** *а.* ملتجا ҷое ё касе, ки ба он паноҳ бурда мешавад, паноҳгоҳ.

Пас нишондаш, боз пурсидаш раҷо,
Қи куҷо дорӣ маошу мултаҷо. *Румӣ*

Ман як сипанду шаш ҷиҳатам дашти оташ аст,
Эй мултаҷо, ба кӯи ту овардам илтиҷо. *Шавкат*

**МУЛТАҶӢ** *а.* ملتجی он кӣ паноҳ меҷӯяд, паноҳгиранда, паноҳоваранда; **мултаҷӣ шудан** (*ё* **гардидан**) *ба касе, чизе* паноҳ овардан.

Некӯдор мунҳазим гашта, бо як ҳазор савор ба Гурҷистон рафт ва малик Довуд, ҳокими он диёр, мултаҷӣ шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУЛТИФА** *а.* ملطفه нома, мактуб.

Бар ҳукми фармони олӣ бирафтанд, ки дар мултифаҳо ба хатти олӣ буд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**МУЛУ** مولو нае, ки аз шохи миёнхолӣ месохтаанд.

**МУЛУЗАН** مولوزن мулунавоз, навозандаи мулу; *ниг.* мулу.

Маро бинанд андар кунҷи ғоре, —
Шуда мулузану пӯшида ҷӯхо. *Хоқонӣ*

**МУЛУК** *а.* ملوک *ҷ.* **малик.**

[Дарвеш] гуфт: ... Дигар бидон, ки мулук аз баҳри поси раийятанд, на раийят аз баҳри тоати мулук. *Саъдӣ*

**мулуки тавоиф** (*инчунин* **мулукуттавоиф**) сардорони қабилаҳо.

Мулуки тавоиф ба фармони ӯ
Қамар баста бар аҳду паймони ӯ. *Низомӣ*

**МУЛУКОНА** ملوکانه подшоҳона, ба расму оини шоҳона; *маҷ.* ботантана, бодабдаба.

Мулукона меҳмоние сохтадаш,
Ҷаҳон дар суми маркаб андохтадаш. *Низомӣ*

Ӯ низ ... бил-охир элчиён ва ҷӯраҳои фасеҳзабонро ба хилъатҳои мулукона ва либосҳои фохирона бинавохт. «*Фатҳнома*»

**МУЛУКУТТАВОИФ** *а.* ملوك‌الطوائف *ниг.* **мулук (мулуки тавоиф).**

Мулукуттавоиф нишаста фарох
Ба Қайвон расонида айвони кох. *Хотифӣ*

**МУЛУМИСОЛ** مولومثال мулумонанд, монанди мулу; *ниг.* **мулу.**

Мулумисол дам чу барорад ҳилоли субҳ,
Ман низ сар зи чӯхаи хоро бароварам. *Хоқонӣ*

**МУЛУҲАТ** *а.* ملوحت шӯрӣ, намакинӣ, пурнамакӣ.

Дар узубат ва латофати об ва мулуҳати он ва ҳарорат ва бурудати он асаре тамом бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЛҲАМ** I *а.* ملهم илҳомгирифта; талқиньёфта, он кӣ дар дилаш фикре пайдо мешавад.

В-он дигар гуфт: Чанд баҳсу ҷадал,
Мулҳамонанд соҳибони дувал. *Ҷомӣ*

Намедонам, ки ходим мулҳам шуд ё доия ӯро бар он овард, ки маро назди мири асас овард. *Аҳмади Дониш*

**МУЛҲАМ** II *а.* ملحم **1.** навъе аз матои абрешимини нафис.

Чу барзад сар аз кӯҳ гетифурӯз,
Заминро ба мулҳам биёрост рӯз. *Фирдавсӣ*

**2.** ҷомае, ки аз ҳамин матоъ дӯхта шудааст.

Нофи шаб сӯхт таффи миҷмари рӯз,
Бӯи зар ёфт ҷайби мулҳами субҳ. *Хоқонӣ*

**МУЛҲАҚ** *а.* ملحق пайвастшуда, ҳамроҳшуда.

Агар [халифаи Бағдод] такаббур кунад ва дилу забонро яке надорад, ӯро низ ба дигарон мулҳақ гардон! *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз мардуми афғон чаҳор сад мард ба султон мулҳақ шуданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУЛҲИД** *а.* ملحد мункири худо дар дини ислом; даҳрӣ, бедин.

Мулҳиди гурсина дар хонаи холӣ, бари хон,
Ақл бовар накунад, к-аз рамазон андешад. *Саъдӣ*

Бо ман ту ҳар он чи гӯӣ, аз кин гӯӣ,
Пайваста маро мулҳиду бедин гӯӣ;
Ман худ муқирам бад-он чи гӯӣ, лекин
Инсоф бидеҳ, туро расад, к-ин гӯӣ? *Хайём*

**МУЛҲИМ** *а.* ملهم илҳомдиҳанда.

Мулҳими тавфиқ Довудро санъати зиреҳ бофтан биёмӯхт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУМ** موم моддаи мулоиме, ки занбӯри асал ҳосил мекунад ва аз он барои худ лона месозад.

Саркаш машав, ки чун шамъ аз ғайратат бисӯзад
Дилбар, ки дар кафи ӯ мум аст санги хоро. *Хофиз*

Чорасозон дар илоҷи кори худ бечораанд,
Беҳ насозад мум захми хонаи занбӯрро. *Бедил*

**МУМАВВАҲ** *а.* مموه сухани бофта ва дурӯғе, ки барои ба роҳи хато андохтани мардум сохта мешавад.

**МУМАВВАҲА** *а.* مموهة *муаннаси* **мумаввах.**

Дар фазилати ҳикмат ҷамъе бошанд, ки... ба ағолити мумавваҳа мубтадиёнро дар гумон андозанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ин музахрафот бофта ва сохтаи муртозони ҳунуд ва таҳайюлоти мумавваҳаи ҳукамои Аҷам аст. *Аҳмади Дониш*

**МУМАЗЗАҚ** *а.* ممزق пора кардашуда, даррондашуда.

Баски дар ин хок мумаззақ шудаст,
Пайкари хубони бадеулҷамол. *Саъдӣ*

**МУМАЙИЗ** *а.* مميز **1.** фарққунандаи неку бад, аз ҳам ҷудо кунандаи неку бад.

Тан асту ҷон мумайиз одамиро,
Қ-аз ин ду ёфт бешию камиро. *Носири Хисрав*

То ту гаштӣ мумайизи пасу пеш
Дур рафтӣ зи қурби роҳати хеш. *Бедил*

**2.** ботамиз, бофаросат, зирак.

...Алп-Тигин турке хирадманд буд ва мумайиз. *Низомии Арӯзӣ*

**МУМАЙИЗА** *а.* مميزه *муаннаси* **мумайиз; қуввати мумайиза** қобилияти фарққунии нек аз бад дар инсон.

Адолат он аст, ки ин ҳама қувватҳо бо якдигар иттифоқ кунанду қуввати мумайизаро иттисол намоянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУМАЙЯЗ** *а.* مميز аз дигарон фарққунанда; имтиёз ва бартариёфта.

З-абнои рӯзгор ба хубӣ мумайязӣ,
Чун дар миёни лашкари мансур рояте. *Саъдӣ*

**МУМАККАН** *а.* ممكن мутамаккин, ҷойгиршуда, сукун ва қарорьёфта.

...Ба таъҷил наҳзат фармояд ва бар тахти маврус мумаккан шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУМАҲҲАД** *а.* ممهد **1.** паҳн кардашуда, густурдашуда.

Мумаҳҳад фарши мармар бар мамарҳош,
Мувассал з-обнӯсу оҷ дарҳош. *Ҷомӣ*

Чанд гоҳ миёни Наср ва Исмоил бисоти мусодақат мумаҳҳад буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мураттаб ва мунтазам, ба тартиб даровардашуда.

То мулк з-эҳтимоми ту тасдид ёфтаст,
Шуғли мулуку кори мамолик мумаҳҳад аст. *Анварӣ*

Дар тибби нафсонӣ низ ин қоида мумаҳҳад аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУМАҲҲИД** *а.* ممهد **1.** паҳнкунанда, густуранда; **2.** тартибдиҳанда, барпокунанда, устуворкунанда.

Падарам муассиси асоси карам ва мумаҳҳиди бинои мардӣ буд. *Авфӣ*

**МУМЗО** *а.* ممضى||ممضا имзошуда.

**МУМИД(Д)** *а.* ممد мададкунанда, ёридиҳанда.

Ҳар нафасе, ки фурӯ меравад, мумидди ҳаёт аст ва чун бармеояд, муфарреҳи зот. *Саъдӣ*

[Агар] душмане ба қасди ту бархоста ва туро дар дафъи он мумидду муовине бояд, ... инак ман бо шамшери обдор. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУМИН** مومين аз мум сохташуда.

Ба худдорӣ инон аз бехудӣ тофт,
Ба дасти оташин мумин зиреҳ бофт. *Нозим*

**МУМКИН** *a.* ممكن **1.** имконпазир, қобили иҷро; ҷоиз, раво.

Ҷаҳон чу хулди барин шуд ба даври савсану гул,
Вале чӣ суд, ки дар вай на мумкин аст хулуд.
*Ҳофиз*

**2.** шояд, аҷаб не, аз эҳтимол дур нест, ки ...

Назар кун бар аҳволи зиндониён,
Ки, мумкин, бувад бегунаҳ дар миён. *Саъдӣ*

**МУМКИНОТ** *a.* ممكنات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мумкин; 2.** он чӣ дар доираи имкон аст.

Вуҷуди мумкинотро сабаб муҳаббати ӯ буд.
*«Хористон»*

Эй сифати хоси ту воҷиб ба зот,
Баста ба ту силсилаи мумкинот. *Ҷомӣ*

**МУМКИНУЛВУҶУД** *a.* ممكن‌الوجود он чӣ вуҷудаш имконпазир аст.

Ва он мавҷудро, ки вуҷуди ӯ ба ғайр аст, мумкинулвуҷуд хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**МУМКИНӢ** ممكنى имконпазирӣ.

...андар вай ду ваҷҳ бувад: яке воҷибӣ ва яке мумкинӣ. *Ибни Сино*

**МУМОЗАҶАТ** *a.* ممازجت **1.** омезиш; **2.** муоширот; суҳбат.

[Муш гуфт:] ... Дар он маҳал инбисоту мумозаҷат аз уюб маҳсуб намеафтад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУМОЛАҲАТ** *a.* ممالحت бо ҳам нону намак хӯрдан, ҳаққи нону намакро нигоҳ доштан.

...Андар он дидор кардан шарти мумолаҳатро ба ҷой оранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУМОРАСАТ** *a.* ممارست ҳамеша ба коре машғул будан, ба таври доимӣ дар коре машқ кардан.

Гӯянд, ки [Гуштосп] муморасати улуми нуҷум намуда. *«Равзат-ус-сафо»*

Хотири хатираш ба муморасати саворӣ ва найзабозӣ ва ҷамеи олоти набард майли тамом мефармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУМОРОТ** *a.* ممارات адоват, кина.

Лек дар шайх ин гила з-амри худост,
Не паи хашму мумороту ҳавост. *Румӣ*

**МУМОС(С)** *a.* مماس бо ҳам соидашуда; зич ба ҳам расида истода, пайваст, ҷафс.

Аммо ламс қувватест пароканда дар пӯст ва гӯшти ҳайвон, то чизе ки мумосси ӯ шавад, аъсоб идрок кунад. *Низомии Арӯзӣ*

Ногоҳ аномили он кӯдак мумоси маҳосини падар шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз ин ҷумла дар қуллаи кӯҳе бар сатҳи муҳаддаби он, ки мумоси фалак ва қамар буд, соҳати фарохи муставӣ ва шаффофи мағора дидам.
*Аҳмади Дониш*

**МУМОСИЛ** *a.* مماثل шабеҳ, монанд ба ҳамдигар, бо ҳам баробар.

Бо ғизоли ваҳшии саҳро шавад
Кай мумосил чашми беоҳуи ту. *Хоқонӣ*

Ашъори ману ҷавоби ёрон
Ҳар чанд мумосиланд бо ҳам,
Фарқе зи сарост то Сурайё
В-аз лутф ситора то ба шабнам. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУМОСС** *a.* مماس *ниг.* **мумос(с).**

**МУМОССА||МУМОССАТ** *a.* مماسه||مماست ба ҳамдигар зич расида истодан, ҷафсшавӣ.

Баъзе мавҷудот ёфта мешавад, ки бо мавҷудоте дигар мулоқӣ бошад, — мулоқоте тамом, на бар сабили мумоссат ва муҷоварат. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУМОТАЛА||МУМОТАЛАТ** *a.* مماطله||مماطلت батаъхирандозӣ, қафопартоӣ, кашолдиҳии коре.

Ҳусни аҳд тақозо кардӣ, ки ҳуқуқи туро бе мумоталат адо кардамӣ. *Авфӣ*

Абӯязид баъд аз эҳмол ва мумотала гуфт: Қайрувон аз Байтулмуқаддас шарифтар нест.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУМСИК** *a.* ممسك хасис.

Маҳак донад, ки зар чист ва гадо донад, ки мумсик кист. *Саъдӣ*

Чунон ҳам машав мумсику зарпараст,
Ки чун афтадат тангаи зар ба даст. *Ҷомӣ*

Мумсик агар ба арзи сахо ҷӯшад аз шароб,
Дасте баланд мекунад, аммо ба зери об. *Бедил*

**МУМТАД(Д)** *a.* ممتد давомнок, дароз, кашол.

Баъд аз замоне мумтад аз гӯша ду кас бар сабили имтиҳон ... тире чанд андохтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУМТАЗИҶ** *a.* ممتزج имтизоҷьёбанда, махлут ва омехташаванда.

Ҳафзу рафъи ин мизоҷи мумтазиҷ
Гоҳ сиҳҳат, гоҳ ранҷурӣ музиҷ. *Румӣ*

Ва агарчи нафси нотиқа ҷавҳари басит аст, лекин ба сабаби таназзулоти касрат аз мабдаъ ва мумтазиҷ гаштан ба ғубори кавния мукаддар ва бесафо гаштааст. *Аҳмади Дониш*

**МУМТАЛӢ** *a.* ممتلى **1.** имтилоёфта, мамлӯ, пур, оганда, лаболаб.

Аз таъсироти Моҳ он аст, ки ҳайвонотро дар вақти зиёдатии Моҳ уруқ, яъне рагҳо, мумталӣ бошад аз хун. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Туӣ, ки меъдаи оз аз атот мумталӣ аст,
Туӣ, ки дидаи бухл аз сахот бебасар аст. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* сершуда, шикампур.

[Ҳар] оғози хӯрдан карда ... мумталӣ шуда дар... миёни алафзор бихуфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Пеш аз вақт он тифлро таом дод, то мумталӣ шуда даргузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУМТАНЕЪ** *a.* ممتنع **1.** манъ кардашуда; **2.** номумкин, ғайримумкин, маҳол.

Ва ҳар чӣ ҳастии вай ба худ воҷиб нест, ба худ ё мумтанеъ аст ё мумкин. *Ибни Сино*

*Ва боло рафтан дар ҳаво ба фарзи тартиби асбоб мумтанеъ не. Аҳмади Дониш*

**МУМТАҲАН** I *а.* ممتحن 1. имтиҳон кардашуда, озмуда ва санҷидашуда.

Эй шуда бадхоҳи ту музтариб аз изтироб,
Ҳамчу бадандеши ту мумтаҳан аз имтиҳон. *Хоқонӣ*

2. дучори сахтӣ ва бало гардида.

Ҳар ду гиръёнему ҳар ду зарду ҳар ду дар гудоз,
Ҳар ду сӯзонему ҳар ду фарду ҳар ду мумтаҳан. *Манучеҳрӣ*

Қасе ки бо ҳама кас хӯи бад ба кор барад,
Ҳамеша дар кафи сад ғусса мумтаҳан донаш. *Ҷомӣ*

Дар ин вило амири мушорунилайҳ ба оризаи маразе мумтаҳан гардид ва баъд аз ду рӯз мурғи рӯҳи баланд парвозаш ... ба кунгураи арш дар таярон омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУМТАҲАН** II *а.* ممتهن хору залил, беқадру қиматшуда.

Пас аз ин рӯ илми сеҳр омӯхтан
Нест мамнӯу ҳарому мумтаҳан. *Румӣ*

**МУМТАҲИН** *а.* ممتحن имтиҳонкунанда, озмоянда.

Лек пири ақл не пири мусин,
Менадонад мумтаҳан аз мумтаҳин. *Румӣ*

**МУМТАҲАҚ** *а.* ممتحق зоеъшаванда, нобудшаванда.

Сабзавор аст ин ҷаҳону марди ҳақ
Андар ин ҷо зоеъ асту мумтаҳақ. *Румӣ*

**МУМТОЗ** *а.* ممتاز 1. ҷудо кардашуда, фарқ кардашуда аз чизе ё касе.

Дурӯғ аз рост пеши туст мумтоз,
Ки донад ҷуз ту кардан кашфи ин роз? *Ҷомӣ*

Бояд ки ашхоси мунсиф аз аҳли қалам ... беҳунаронро аз ҳунармандон мумтоз гардонанд. *Аҳмади Дониш*

2. имтиёзъёфта аз дигарон, бартарӣ ва афзалиятдошта; интихоб кардашуда; афзал ва баргузида.

Маликро ба нома сарафроз кард,
Зи шоҳони давронш мумтоз кард. *Ҳотифӣ*

Пас он гаҳ аз надимони сарафроз
Расулеро ба хидмат кард мумтоз. *Ҳозиқ*

Қоматаш дар бӯстони ҳусн дидам ҷилвагар,
Дар миёни навниҳолони чаман мумтоз буд. *Туғрал*

**МУМУЛ** مومول навъе аз бемориҳои чашм.

Тири ту мифтоҳ шуд дар кори фатҳи қалъаҳо,
Тири ту мумул шуд дар дидаҳои дидабон. *Асҷадӣ*

**МУНАВВАР** *а.* منور нуронишуда, пурнур; равшан.

Биё ҷоно, мунаввар кун зи рӯят маҷлиси моро,
Ки дар пешат ғазал хонему дар поят сар андозем. *Ҳофиз*

Ҷавонӣ тирагӣ бурд аз диёрат,
Мунаввар шуд ба пирӣ рӯзгорат. *Ҷомӣ*

Адл нурест, к-аз ӯ мулк мунаввар гардад
В-аз насимаш ҳама офоқ муаттар гардад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**мунаввар моҳ** а) моҳи пурраи равшан; б) *киноя аз* ёр.

Фироқ кард маро дур аз он мунаввар моҳ,
Ки ҳаст моҳи дуҳафта ба нури ӯ муштоқ. *Ломеӣ*

**МУНАЗЗАД** *а.* منضد мураттабшуда, ба тартиб даровардашуда.

**МУНАЗЗАМ** *а.* منظم ба назму тартиб даровардашуда.

Силсилаи оли Шансаб ба ҷамоли ӯ муназзад ва муназзам аст ва бозуи давлати он хонадон ба камоли ӯ муаббад ва мусаллам аст. *Низомии Арӯзӣ*

**МУНАЗЗАҲ** *а.* منزه покиза кардашуда; пок, нағз, хуш, хуррам.

Шоҳ Мансур ба истиқбол берун омада, ҷиҳати нузули меҳмоне чунон азиз манзиле муназзаҳ таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**муназзаҳ** *аз чизе* пок, тоза, барӣ аз чизе, мас. аз гуноҳ, саҳв ва ғ.

Хато раҳ набурда суи хомааш,
Муназзаҳ зи саҳву ғалат номааш. *Ҳотифӣ*

... Ва обу гили тинатам ҷавҳари муназзаҳ аз аърози кудурат (аст). *Бедил*

**МУНАЗЗАҲОТ** *а.* منزهات ҷ. **муназзаҳ** ҷоҳои дилхушӣ, боғот, сайргоҳҳо.

[Назар] ба шаҳре расид, ки бинои он рафеъ ва фазои он васеъ ва ҳавои он аз овози макрӯҳот пероста ва миёни ӯ аз муназзаҳот ороста. *Яҳьёи Себак*

**МУНАФФАС** *а.* منفس аз ғаму ғусса холӣ, хурсанд ва осуда.

З-афьюни шарбати ӯ мамлуст ранги ишрат,
З-осеби раҳмати ӯ давлат мунаффас омад. *Шамси Табрезӣ*

**МУНАҒҒАС** *а.* منغص тира, андӯҳгин, ғамолуд; *маҷ.* вайрон; халалдор (дар бораи айш, сӯҳбат).

Мунағғас бувад айши он тандуруст,
Ки бошад ба паҳлуи бемори суст. *Саъдӣ*

Агар рӯзе чанд мӯҳлат ёбад, айши ӯ мунағғас ва ҳаёти ӯ мукаддар бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

[Фирдавсӣ] чун наздики эшон расид, аз вай мутаваҳҳиш шуданд ва гуфтанд: Маҷлиси моро мунағғас хоҳад сохт. *Ҷомӣ*

**МУНАҚҚАТ** *а.* منقط нуқтадор, нуқта-нуқта, хол-хол.

Аз ашкашон чу себ гузарҳо мунаққат аст
В-аз бӯса чун турунҷ ҳаҷарҳо муҷаддар аст. *Хоқонӣ*

Дорфазини дуккон ҳама санги рухоми сабзи мунаққат аст, ки гӯӣ бар марғзор гулҳо шугуфтааст. *Носири Хисрав*

**МУНАҚҚАШ** *а.* منقش нақшу нигор кардашуда, нақшин; нақшдор.

Дашт монандаи дебои мунаққаш гаштаст,
Лола бар тарфи чаман чун кӯҳи оташ гаштаст. *Манучеҳрӣ*

Чун Маъмун ба байтуларӯс биёмад, хонае дид муҷассас ва мунаққаш. *Низомии Арӯзӣ*

Биное мухтараътарҳу мунаққаш
Ба чандин рангу тасвироти дилкаш. *Ҳозиқ*

**МУНАҚҚАҲ** *а.* منقح 1. пок ва тоза кардашуда.

Бал амр фармуданд, ки дар ин боб китобе муштамил бар фавоиди мунаққаҳ ... сохта ва пардохта оянд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ислоҳ кардашуда; (каломи) аз айбу нуқс ва суханони номарғуб тоза кардашуда.

Рӯзе дар ғайбати Рашидӣ аз Амъақ пурсид, ки шеъри Абдуссайид Рашидиро чун мебинӣ? Гуфт: Шеъре ба ғоят нек мунаққо ва мунаққаҳ, аммо қадре намакаш дармебояд. *Низомии Арӯзӣ*

**3.** аниқ, дақиқ; бесохтакорӣ.

Ба чанд гоҳ дафтаре мунаққаҳ, ки муштамил бошад бар ҷамъу харҷи мамолик, тартиб тавон дод? *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНАҚҚО** *а.* منقى‖منقا **1.** пок ва тоза кардашуда; пок ва соф кардашуда (аз донак ва пӯчоқ); **2.** мавизи тоза, мавизи пок кардашуда, мавизи донакаш баровардашуда.

Наргис расидан гирифт, кишмиш бияфкананд, молан ва мунаққо баргирифтанд. *Низомии Арӯзӣ*

Бахти ҳасудат сарзада, шурби тараб зоеъ шуда,
Тифлест бар рӯй омада в-аз каф мунаққо рехта. *Хоқонӣ*

**МУНАҶҶАЛ** *а.* منجل даравидашуда.

*Мошоқи вафо чу шуд мунаҷҷал,*
Бар пир иҷоза дод Навфал. *Шоҳин*

**МУНАҶҶАҲ** *а.* منجح муваффақшуда, комьёб.

Чунончи мушоҳада меравад, ки басе фузало дар тарбияти авлоди худ ғояти саъй мабзул медоранд ва аслан мунаҷҷаҳ намеоянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУНАҶҶИМ** *а.* منجم донандаи илми нуҷум, ситорашинос; ахтаршиносе, ки аз рӯи вазъияти ситораҳо пешгӯӣ мекунад, ситорашиноси пешгӯикунанда.

Аммо дабир ва шоир ва мунаҷҷим ва табиб аз хавосси подшоҳанд. *Низомии Арӯзӣ*

Мунаҷҷимон мар-Заҳҳокро гуфта буданд, ки касе пайдо шавад, ки ҳалоки ту бар дасти ӯ бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мунаҷҷимон иртифоъ гирифтанд ва гуфтанд: Ҳоло толеъ дар вақти нуҳусат (аст). *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**МУНБАИС** *а.* منبعث **1.** ирсол дошташуда, фиристодашуда; **2.** моил ва мутаваҷҷеҳ.

Нафс дар вақте ки мунбаис бошад ба сӯи матолиб, ором намоянд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУНБАСИТ** *а.* منبسط **1.** паҳншуда, густурда, паҳн.

Мунбасит будему як гавҳар ҳама,
Бесару бепо будем он сар ҳама. *Румӣ*

**мунбасит гаштан** паҳн шудан, густурда шудан.

Баъд аз эҳроқи муваққидон оташ муртафеъ ва мунбасит гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** хурсанд, шод, хушу хуррам, хушҳол.

Чун таом пеши вай меоварданд, ба ғоят мунбасит мешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

[Рой] ба хаёли ганҷ ва муждаи пири сухансанҷ мунбасит шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНБИЛ‖МАНБАЛ** *а.* منبل **1.** танбал, коҳил.

Ҳар бувад ходиме, вале коҳил,
Ки ба кор-андарун бувад мунбил. *Саноӣ*

**2.** бадэътиқод; сустэътиқод дар дину шариат.

Абу Абдулло гуфт: Ман ӯро манбалам, яъне номӯътақидам. *Ҷомӣ*

Шаръварзӣ наёяд аз мунбил,
Ҳақгузорӣ наёяд аз коҳил. *Саноӣ*

◇ **доруи манбал** гиёҳест, ки барои дуруст кардани ҷароҳати тоза ва яғири хару асп кор фармуда мешавад.

Гуфт: Полонаш фурӯ неҳ пеш-беш,
Доруи манбал бинеҳ бар пушти реш. *Румӣ*

**МУНДАК(К)** *а.* مندك шикаста, пора-пора; яксоншаванда, ҳамвор ва баробар (дар бораи ҷой ва замин).

Чун ки кард илҳоҳу бинмуд андаке,
Ҳайбате, ки кӯҳ шавад з-он мундаке... *Румӣ*

**МУНДАМИЛ** *а.* مندمل рӯ ба дурустӣ оваранда, беҳшаванда (дар бораи ҷароҳат).

То он ҷароҳат мундамил шавад, боз вақти мӯй баромадан бошад. *Авфӣ*

Ба муқтазои одати ҷибиллии хеш ҷароҳоти аламро ба мароҳиме мундамил сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНДАРИС** *а.* مندرس кӯҳна, фарсуда; маҳву нобудшуда, аз байн рафта.

Фирдавсӣ низ савод бишуст ва он ҳаҷв мундарис гашт. *Низомии Арӯзӣ*

Баҳоре бас бадеъ аст ин, гараш бо мо бақо будӣ,
Валекин мундарис гардад ба обонҳову озарҳо. *Манучеҳрӣ*

Ҳасан... Ҳасанободи Гулбарга ва қалъаи онро, ки мундарис шуда буд, дар як рӯз бино намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУНДАРИҶ** *а.* مندرج дарҷ кардашуда, дохил кардашуда.

Дар остини коми ту сад нофа мундариҷ,
Онро фидои турраи ёре намекунӣ? *Ҳофиз*

Дар зимни ин гуфтан се фоидаи куллӣ мундариҷ аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳаким фармуд, ки эй малик, ҳама васиятҳо дар ин ду калимаи шариф мундариҷ аст. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**МУНДАФЕЪ** *а.* مندفع дафъшуда, дур кардашуда, бадар кардашуда.

Шер гуфт: ... Ҳар оина ғубори шубҳат аз роҳи ҳақиқат мундафеъ гашта ... ба мартабаи яқин табдил хоҳад ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНДӢ** مندى кӯзаи даҳаншикаста.

Хуб шуд он кӯзаро гардан шикаст,
То зани ҳамсоя бе мундӣ нашуд. *Савдо*

**МУНЗАВӢ** *а.* منزوى инзиво ихтиёркарда, он кӣ худро аз халқ дур медорад, гӯшагир, гӯшанишин.

Рӯз бошад мунзавӣ дар гӯшаи узлат, вале
Дастгири гумраҳон гардида дар шабҳои тор. *Восифӣ*

Мунзавӣ чун нигаҳ ба ҳайронӣ,
Мухтафӣ чун садо ба уръёнӣ. *Бедил*

**МУНЗАЛ** *а.* منزل нозилшуда, аз боло ба поён фиристодашуда, фиристодашуда (аз тарафи худо).

Аз раъи туст олӣ роёти комгорӣ,
Дар шаъни туст мунзал оёти подшоҳӣ. *«Таърихи Фаришта»*

Ба зикраш хатм шуд ин равшан анфос,
Ба сони нури мунзал хатм бар нос. *Ҷомӣ*

**МУНЗАМ(М)** *а.* منضم замшуда, пайвастшуда, мулҳақ, пайваст.

Бо вай расми муонақа ба ҷо оварда ва ба синаи хеш ӯро мунзам сохта, миёни ҳар ду чашмаш бӯсид. *«Равзат-ус-сафо»*

Кайхисрав ... дигар вилоят низ бад-он мунзам гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Резад қадаҳи кадом бар хок?
Гардад маи ишрати кӣ мунзам? *Савдо*

**МУНЗАР** *а.* منذر тарсондашуда, тарсу бимьёфта.

Гуфто: Бинигар дар ман; гуфтам, ки ҳаметарсам
Аз оташи рухсорат; гуфто: Машавӣ мунзар.
*Шамси Табрезӣ*

**МУНЗАҲИФ** *а.* منزحف **1.** дуршаванда аз самти маъқул; **2.** *адш.* дуршаванда аз вазни саҳеҳ, ғайрисолим, ғайриҷоиз (дар бораи рукнҳое, ки дар вазн ҳарфе зиёд ва ё кам воқеъ мешавад).

Аз арӯзу илал зананд нафас,
Солиму мунзаҳиф зи пешу зи пас. *Саноӣ*

Байти фурӯмондаи ин мунзаҳиф,
Қофияи ҳарзаи он шойгон. *Хоқонӣ*

**МУНЗАҶИР** *а.* منزجر боздоштшуда, манъшуда; мутанаффир.

Асҳоби даовии ботил дар нафси хеш мунзаҷир шаванд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун мардум аз шароб хӯрдан мунзаҷир намешуданд, ҳукм кард, то аксари боғотро хароб карданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУНЗИР** *а.* منذر **1.** тарсонанда ва бимдиҳанда (бо ҷазо).

То ки ин ҳар ду сифат зоҳир шавад,
Он мубашшир гардад, ин мунзир шавад. *Румӣ*

**2.** *д.* яке аз номҳои Муҳаммади пайғамбар.

**МУНИР** *а.* منير нурдиҳанда, нуронӣ, тобон.

Наврӯзи фаррух омаду нағз омаду ҳажир,
Бо толеи саодату бо кавкаби мунир. *Манучеҳрӣ*

Дар ҳар фалаке мунир мебуд,
Дар ҳар нафасе абир месуд. *Низомӣ*

**бадри мунир** а) моҳи пурраи тобон.

Хиҷил аз қадди расои ту бувад сарви баланд,
Мунфаил аз рухи хуби ту бувад бадри мунир.
*Шоҳин*

б) *киноя аз* ёр, маҳбуба.

Имшаб он бадри мунир аз хона берун шуд магар,
3-аввали шаб то саҳар бинӣ ту моҳи томро.
*Туғрал*

**моҳи мунир** а) моҳи нуронӣ, тобон.

Он талъате, ки аз рухи хубат диҳад фурӯғ,
Бар офтоби равшану моҳи мунир нест. *Шоҳин*

б) *киноя аз* рӯи зебо.

Ҳусни ҷамоли моҳи мунират
Шарманда карда шамси саборо. *Ғиёсӣ*

**МУНИС** *а.* مونس *ниг.* **мӯъnис.**

**МУНИФ** *а.* منيف олӣ, баланд.

То дар он мавзеи муниф буд, осебе бад-ӯ нарасид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНКАДИР** *а.* منكدر тира, ғамангез.

Чун шуниданд он ваиди мункадир,
Чашм бинҳоданд онро мунтазир. *Румӣ*

**МУНКАР** *а.* منكر **1.** инкоршаванда, шинохтанашаванда; **2.** бад, зишт, қабеҳ, ношоиста; номуборак.

Давлаташро зи қасди хасм чӣ бок,
Ки ҳавасҳои мункар андозад. *Хоқонӣ*

Чу мункар бувад подшаҳро қадам,
Кӣ ёрад зад аз амри маъруф дам? *Саъдӣ*

Чун писар ба маҷлиси падар расид, замини хидмат бибӯсид ва ба тавозӯи ҳар чи тамомтар бинистод ва аз он ҳодисаи мункар бо якдигар ҳикоят карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** кори зишт, кори бад, бадӣ.

Ҳар гоҳ ки касе маъсияте ё мункаре бикунад ва олиме бубинад, бар ӯ воҷиб бошад, ки ӯро панд диҳад, аз он кораш наҳӣ кунад. *«Таърихи Табарӣ»*

Маликро ҳам дар он шаб огаҳӣ доданд, ки дар мулки ту чунин мункаре ҳодис шудааст, чӣ фармоӣ? *Саъдӣ*

**4.** *д.* яке аз ду фариштае, ки гӯё пас аз марг дар гӯр ба сари мурда омада аз ӯ дар бораи гуноҳу савоби дар дуньё кардааш бозпурс мекунад; ◇ **захми мункар** ҷароҳати вазнин.

Қазоро захми мункар бар чеҳраи Ҷамшедқулии Қутбшоҳ расид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУНКАСИР** *а.* منكسر **1.** шикасташаванда, шиканандa, вайроншаванда; шикаста.

Як забон дорам ман, он ҳам мункасир,
Дар хиҷолат аз ту, эй донои сир. *Румӣ*

**2.** касрнок, парешон.

... Амволи хизона ва байтулмол бар қарори пешин мункасир ва поймол гардад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУНКАСИФ** *а.* منكسف **1.** дар кусуф буда, гирифта (дар бораи офтоб).

Чун минбарро ҳаракат доданд, офтоб мункасиф гашта, рӯзи равшан чунон торик шуд, ки ситорагон падид омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар шаҳри Ҳамадон офтоби умраш мункасиф ва моҳи ҷоҳаш мунхасиф шуда, оҳанги қусури ҷинон намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* тира, хира.

Саховати туву раъи баланду толеъу табъ
На мунқалиб, на мухолиф, на мункасиф, на ғавӣ.
*Манучеҳрӣ*

**МУНКАШИФ** *а.* منكشف **1.** кашфшуда; кушодашуда, вошуда.

Ба юмни қудуми шоҳ Шуҷоъ чеҳраи амну амон аз ҳиҷоби ниқоб мункашиф гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* ошкор, возеҳ, равшан; фош.

Чун шер ин сухан бишунуд, ҳақиқати ҳол бар вай мункашиф шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мумкин нест, ки ҳақиқати амри султон мункашиф гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУНКИР** *а.* منكر **1.** инкоркунанда, касе, ки коре ё касеро иқрор ва эътироф намекунад.

Дил ҳамедуздиву мункир мешавӣ,
Бозии некӯ бурун овардаӣ. *Анварӣ*

Зоҳидон аз маю маъшуқ маро манъ кунанд,
Беҳтар он аст, ки ман мункири эшон шудаам.
*Убайди Зоконӣ*

Пеши соҳибҳиммат ин зоҳир бувад,
Ҳар кӣ беҳиммат бувад, мункир бувад. *Ҷомӣ*

**2.** *д.* инкоркунандаи худо.

**МУНОВАБАТ** *а.* مناوبت кори навбат ба навбат, бо навбат иҷрошавии кор.

...Ҳар сол моле ба хизонаи омира расонад ва бар сабили муновабат ду ҳазор савор мулозими урдуи ҳумоюн гардонад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУНОДАМАТ** *а.* منادمت надимӣ кардан, ҳамнишинӣ намудан; надимӣ, ҳамнишинӣ.

Чаҳорум, хушовозе, ки ба ҳанҷараи довудӣ об аз ҷараён ва мурғ аз таярон боздорад, пас ба василати он фазилат дили муштоқон сайд кунад ва арбоби маънӣ ба мунодамати ӯ рағбат намоянд.
*Саъдӣ*

**МУНОДО** *а.* منادى **1.** нидо кардашуда, эълон кардашуда; **мунодо кардан** нидо кардан, эълон кардан, ҷор задан.

Чун чанд рӯз мунодо бикарданд, мард биёмад.
*Авфӣ*

**2.** *грам.* мухотаб (хитоб кардашуда, нидо кардашуда, он кӣ ба вай нидо ва хитоб карда мешавад).

**МУНОДОГАР** منادا گر нидокунанда, эълонкунанда; ҷорчӣ.

Чу фармонш омад ба гетӣ ба ҷой,
Мунодогаре кард бар дар ба пой. *Фирдавсӣ*

**МУНОДӢ** *а.* منادى нидокунанда, ҷорчӣ.

Чун бад-он қаҳрамон даромад қаҳр,
Шаҳ мунодӣ равона кард ба шаҳр. *Низомӣ*

Ба ҳар кӯяш ба аҷзу номуродӣ,
Бигардонам мунодӣ дар мунодӣ. *Ҷомӣ*

**мунодӣ барангехтан** ҷорчӣ андохтан, ҷор занондан.

Ҳаросида шуд з-ин сухан шаҳриёр,
Мунодӣ барангехт аз ҳар диёр. *Низомӣ*

**МУНОЗААТ** *а.* منازعت бо ҳам хусумат ва ситеза кардан; хусумат, ситеза.

Ҳар чаҳор қабила бо ҳам мунозаат мекарданд ва кор ба ҷое расид, ки ба қатл хост анҷомидан.
«*Таърихи Табарӣ*»

Басе барнаёмад, ки банӣ-аммони султон ба мунозаат бархостанд. *Саъдӣ*

Ҳакимзода баҳона оғоз кард ва мунозаат намуд ва аз хона берун рафт. «*Хористон*»

**МУНОЗАРА||МУНОЗАРАТ** *а.* مناظره||مناظرت баҳс ва гуфтугӯ доир ба кашфи ҳақиқати ягон масъала.

Дар ин масъала бо уламои Ироқ мунозара кардам, ҷавоб натавонистанд гуфтан.
«*Таърихи Наршахӣ*»

Маликро бо даҳрӣ мунозарае афтод ва кор бар эшон дароз гашт. *Аттор*

Ин ҳар ду азизаро дар мавридҳои тӯй ва таъзия мунозараҳост. *Савдо*

**МУНОЗАРОТ** *а.* مناظرات *ҷ.* **мунозара||мунозарат.**

Миёни Тамлиҳо ва қозӣ мунозарот воқеъ шуд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУНОЗЕЪ** *а.* منازع низоъкунанда, хусумат ва ситезакунанда.

Чингизхон дид, ки бо Шерхон дар ин вақт мунозеъ шудан лоиқ нест. «*Таърихи Фаришта*»

**МУНОЗИРА** *а.* مناظره *ниг.* **мунозара.**

**МУНОКАҲАТ** *а.* مناكحت никоҳ, издивоҷ; никоҳ кардан.

Ақди мунокаҳат миёни эшон муаккад шуд. *Авфӣ*

Овардаанд, ки фақеҳе духтаре дошт ба ғоят зиштрӯй, ба ҷои занон расида, бо вуҷуди неъмат касе дар мунокаҳати ӯ рағбат намекард. *Саъдӣ*

Писар ... чун аз пир рухсат ҳосил кард, рӯзи дигар пеши он зан рафт ва мунокаҳат воқеъ шуд.
«*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

**МУНОКАҲОТ** *а.* مناكحات *ҷ.* **мунокаҳат.**

Дуввӯм, роҷеъ ба аҳли манозил бувад ба мушоракат, — монанди мунокаҳот ва муомалот.
«*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУНОСАФА** *а.* مناصفه ду нима кардан, ба ду ҳиссаи баробар ҷудо кардан.

Марде дар боғ даромад, ки ҳафт дарбанд дошт, ба ҳар дарбон ваъда кард, ки ҳар чӣ ёбам, муносафа намоям. «*Илми симиё*»

**МУНОСАҲАТ** *а.* مناصحت панду насиҳатдиҳӣ ба ҳамдигар.

Дидам, ки насиҳат намепазирад ... , тарки муносаҳат кардам ва рӯй аз мусоҳабат бигардонидам.
*Саъдӣ*

Шер гуфт: Суханони ту дар дили ман ҷой гирифт ва хулуси муносаҳати туро донистам.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУНОСЕҲ** *а.* مناصح насиҳатдиҳанда, махсусан носеҳи динӣ.

Биёр соқии сармаст ҷоми бодаи ишқ,
Бидеҳ ба рағми муносеҳ, ки медиҳад пандам.
*Саъдӣ*

**МУНОСИБ** *а.* مناسب мувофиқ, лоиқ, мутобиқ.

Ва дар ду қисми дигар аз аҳвол ва орои дигар ҳукамо муносиби фанни аввал намате тақрир шавад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУНОСИР** *а.* مناصر нусратдиҳанда, ёрмандирасонанда, кӯмакдиҳанда, ёвар.

Лоҷарам ҳар ду муносир омаданд,
Ҳар ду хушрӯ пушти ҳамдигар шуданд. *Румӣ*

**МУНОФАРАТ** *а.* منافرت аз ҳамдигар нафрат кардан.

Ҷӯшӣ аз ин ҷавоб ба нохушӣ муроҷаат намуда, ин мудофаат замимаи мунофарати Арғун гашт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУНОФИР** *а.* منافر нафраткунанда; он чӣ боиси нафрат аст.

Бад-он чи мулоими ӯст, майл кунад ва (аз) он чи мунофири ӯст, бигурезад. *Низомии Арӯзӣ*

**МУНОФИҚ** *а.* منافق одами дурӯя.

Рақиб саъй намояд чу ғамзаи ту ба хунам,
Бувад мувофиқи ғаммоз фикру рои мунофиқ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУНОФОТ** *а.* منافات мухолифи якдигар будан, мутобиқат надоштан; мухолифат, зиддият.

[Зоҳид гуфт:] Миёни луғати ибрӣ ва калимоти фарангӣ мунофоти бешумор ва мубоянати бисёр аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Ва он доия бо ин муомала, ки шумо хаёл кардаед, мунофот дорад. *Восифӣ*

**МУНОФӢ** *а.* منافی ботилкунанда, несткунанда; зид, мухолиф.

Назар кардан ба дарвешон мунофии бузургӣ нест,
Сулаймон бо чунон ҳашмат назарҳо буд бо мӯраш.
*Ҳофиз*

...Ин маслак мунофии ҳикмат ва тамаддун ва таовун аст. *Аҳмади Дониш*

**МУНОХ||МАНОХ** *а.* مناخ маҳалли хоб ва ҷои осоиш, истгоҳ дар роҳ, манзил.

Зи тоҷи маликзодае дар мунох,
Шабе лаъле афтод дар санглох. *Саъдӣ*

**МУНОҚАША||МУНОҚАШАТ** *а.* مناقشه||مناقشت низоъ ва мухолифат.

Асҳоби раъй... дафъи муноқашат ба мулотафат авло шиносанд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

...Муноқаша ва пархош дар мобайни шоҳон намонад. *Аҳмади Дониш*

**МУНОҶОТ** *а.* مناجات *д.* розу ниёз кардан, тавалло ва зорӣ кардан ба худо.

Сармаст даромад аз харобот
Бо ақли хароб дар муноҷот. *Саъдӣ*

**МУНОҶОТӢ** مناجاتی 1. мансуб ба муноҷот; 2. сифати зоҳиде, ки доимо машғули дуо ва муноҷот аст.

Ошиқи риндаму харобтӣ,
Фориғ аз зоҳиди муноҷотӣ. *Ҷомӣ*

**МУНСАД(Д)** *а.* منسد саддшуда, басташуда, масдуд.

Султон аз дарвоза берун омада, ба захми шамшери обдор ғубори он фитнаро таскин дод, то раҳнаҳо мунсад гашт. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУНСАЛИК** *а.* منسلک дохилшуда, даромада ба чизе, мас. дар тариқат ва маслаке.

...Дар зумраи ходимон мунсалик шавад.
*Аҳмади Дониш*

**МУНСАЛИХ** *а.* منسلخ 1. пӯстканда; 2. *маҷ.* он ки либосаш кашида шудааст; бараҳнашуда.

Солик хоҳад, ки ба куллӣ аз малобиси вуҷуд мунсалих ва мутахаллеъ гардад. *Ҷомӣ*

**МУНСАНӢ** *а.* منثنی хамидашуда, хамида, дутошуда.

З-он ки гул гар барг-барғаш меканӣ,
Ханда нагзорад, нагардад мунсанӣ. *Румӣ*

**МУНСАРЕҲ** *а.* منسرح 1. осон равоншаванда; *маҷ.* осон гуфташаванда; 2. *адш.* номи яке аз баҳрҳои арӯз, «мустафъилун мафъулот», мас. байти зерин:

Он ки дилам сайди ӯст, мири шикори ман аст,
Даст ба хунам нигор карда нигори ман аст.
*Сайфи Исфарангӣ*

Карда анҷоми байтро оғоз,
Ҳазаҷ аз мунсареҳ надонад боз. *Саноӣ*

**МУНСАРИФ** *а.* منصرف 1. дургарданда, дуршаванда; **мунсариф кардан** дур кардан.

Якеро аз дӯстон бар худ хонд, то ваҳшати танҳоӣ ба дидори вай мунсариф кунад. *Саъдӣ*

2. *грам.* исме, ки дар забони арабӣ касра (зер) ва танвин қабул мекунад.

**МУНСАҲИБ** *а.* منسحب дуршаванда; ақиб кашидашаванда.

Чун баромад бар ҳаво муш аз ғуроб,
Мунсаҳиб шуд низ ҷуғз аз қаъри об. *Румӣ*

**МУНСИФ** *а.* منصف боинсоф, бовиҷдон, боадолат.

Маро зи дасти ту, гар мунсифӣ, в-агар золим,
Гурез нест, ки дил з-ин мақом баргирам. *Саъдӣ*

Агар дар ҳолати ғазаб вайро мунсиф ёбӣ, ба дӯстию бародарии ӯ майл кун. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУНТАБЕЪ** *а.* منطبع он чӣ дар рӯи чизи дигар нақш меёбад, нақшьёбанда.

Аммо басар қувватест... ки дарьёбад он суратеро, ки мунтабеъ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

**МУНТАБЕҲ** *а.* منتبه бедоршаванда (аз хоб), бедор, хушьёр.

Солеҳу толеҳ ба сурат муштабеҳ,
Дида бикшо, бу ки гардӣ мунтабеҳ. *Румӣ*

**МУНТАБИҚ** *а.* منطبق 1. қабат-қабат болои ҳам гузошташуда; 2. баробар, мувофиқ, ба ҳамдигар мутобиқ.

Ҳар калимате аз он мунтабиқ бар ҳикмате (аст).
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУНТАВӢ** *а.* منطوی 1. дарҳампечида, навардидашуда; **мунтавӣ гаштани саҳоифи айёми** *касе киноя аз* тамом шудани умри касе.

Чун саҳоифи айёми ӯ мунтавӣ гашт, писараш ба ҷои ӯ нишаст. «*Равзат-ус-сафо*»

2. дарбаргиранда, шомил; **мунтавӣ** *бар чизе* **будан** шомили чизе будан, дорои чизе будан.

Ашҷоре диданд машҳун ба асмори бисёр, замине мушоҳада карданд мунтавӣ бар нахҷири бешумор. «*Равзат-ус-сафо*»

Рисолате таблиғ карданд мӯҳтавӣ бар шукри ҳуқуқи неъмат ва мунтавӣ бар изҳори хулуси ният.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУНТАЗАМ** *а.* منتظم 1. мураттаб, батартиб.

Умури маоши ман мунтазам аст. *Авфӣ*

Чашми бад дур, ки бас мунтазам аст ин давлат,
Оре, ин давлатро мунтазамӣ маъҳуд аст. *Анварӣ*

2. ҷойгиршуда, дохилшуда.

[Заған гуфт:]... Ӯро [бачаи бозро] ба фарзандӣ бардорам, то дар силки соири авлод мунтазам гардад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУНТАЗИР** *а.* منتظر дар интизор буда, нигарон.

Ҳаст наззорагии рӯи ту имрӯз Камол,
Бе басар мунтазири ваъдаи фардост ҳанӯз.
*Камоли Хуҷандӣ*

Лек ҳамвора мунтазир мебуд,
То шавад вақти имтиҳон мавҷуд. *Ҷомӣ*

Умрест, ки дар кӯи ту мо мунтазиронем,
Шояд, ки чу маҳ ҷилва кунӣ дар назари мо.
*Ғиёсӣ*

**МУНТАИШ** *а.* منتعش бонишот, хушҳол; хушу хуррам.

Ёфис марде мунтаиш ва шикордӯст буд ва пайваста саворӣ кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАМИС** *а.* منطمس маҳвшуда, аз байн рафта.

Ба тағьири умури собиқ ва мунтасибони дудмони хукком ҳиммат гумоштанд, то осори эшон мунтамис ва русуми эшон мундарис гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАСАБ** *а.* منتصب **1.** насб кардашуда; нишондашуда; рост ниҳодашуда.

Дар хами даври фалак то адл бошад кӯзпушт,
Офиятро кай тавонад буд қомат мунтасаб. *Анварӣ*

**2.** муайяншуда, таъин кардашуда.

Мунтасаб бар [он] тавила роизе,
Ҷуз ба дастурӣ наёяд рофизе. *Румӣ*

**МУНТАСАБУЛҚОМАТ** *а.* منتصب‌القامت ростқомат, мавзунқомат.

Ва ӯ [наснос] ҳайвонест, ки дар биёбони Туркистон бошад, мунтасабулқомат, алифулқад, аризулазфор ва одамиро азим дӯст дорад.
*Низомии Арӯзӣ*

**МУНТАСАБҚАД** منتصب‌قد мавзунқомат, ростқомат.

Мунтасабқад чу сарви озода,
Шамсаи иқди одамизода. *Саноӣ*

**МУНТАСАФ** *а.* منتصف нисф, миёнаи чизе; **мунтасафи муҳаррам** миёнаи моҳи муҳаррам.

Шаби шанбе мунтасафи муҳаррам Буқо-Темур ва Бойҷу-нӯён ва Санҷоқ-нӯён ба Бағдод омаданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУНТАСАХ** *а.* منتسخ **1.** нусха бардошташуда; **2.** бекор кардашуда, лағвшуда.

Ҳар ояти камол, ки пеш аз ту ҳукм ёфт,
Он ҳукм мунтасах шуду он нусха абтар аст.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**МУНТАСАҚ** *а.* منتسق мунтазам, мураттаб, ба насақу тартиб даровардашуда.

Зиёд умури мамлакати Форсро мунтасақ ва мунтазам сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАСИБ** *а.* منتسب **1.** нисбатдоранда бо касе; **2.** хешу табор.

Ҷамъе аз мунтасибони дудмон ... дар силки издивоҷи якдигар кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАСИХ** *а.* منتسخ нусхагиранда.

Рақамаш мунтасихи чеҳраи ёр. *Зуҳурӣ*

**МУНТАФЕЪ** *а.* منتفع нафъёбанда, фоидагиранда, баҳравар; судманд.

Яке аз ҳукамо гуфта, ки чиҳил дафтар дар ҳикмат навиштам, ба ӯ мунтафеъ нагаштам. *Ҷомӣ*

Нону хон аз осмон шуд мунқатеъ,
Баъд аз он з-он хон нашуд кас мунтафеъ. *Румӣ*

[Меҳмон гуфт:] ... Хаёл мебандам, ки шояд аз он шуғл мунтафеъ гардам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНТАФИХ** *а.* منتفخ **1.** нафхшаванда, варамкунанда; **2.** дамида, пурбод.

Аҷсоди эшон мунтафих шуда бӯй гирифт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАФӢ I** *а.* منطفی хомӯш, кушташуда (дар бораи оташ).

Мор кушта шуд ва шарари шарри ӯ мунтафӣ гашта, халоиқ аз зарари ӯ эмин шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Оташи иқболи ӯ, ки ба авҷи фалакасар расида буд, аз оби теғи зумуррадфом мунтафӣ гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **мунтафӣ гаштани чароғи ҳастии** *касе киноя аз* ба охир расидани умри касе.

Чунон ки расм ва одати ҷаҳон аст, [Фирӯзшоҳ] мариз шуда ... чароғи ҳастияш мунтафӣ гашт.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУНТАФӢ II** *а.* منتفی несту нобудшуда, дуршуда.

*Масаррати гуфтушунид ва беҳҷати садову нидон* ту боқист, чунон макун, ки ин низ ба куллӣ мунтафӣ гардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун рағбати лаҳв мунтафӣ шуд, Темур-қоон рӯй ба тартиби муҳиммоти мамлакат ва тарфеҳи ҳоли сипоҳӣ ва раият овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАХАБ** *а.* منتخب интихоб кардашуда, баргузида.

Дар самар гуфтанд ҳар ду мунтахаб
Саргузашти неку бад то ними шаб. *Румӣ*

**МУНТАХИБ** *а.* منتخب интихобкунанда, баргузинанда.

**МУНТАШИР** *а.* منتشر интишорьёбанда; паҳншаванда, парокандашаванда.

Бишкуфт, Камол, аз ту ба ҳар ҷо гули маънӣ,
То шуд чу сабо мунташир анфоси ту ҳар сӯ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Сар то сари ҷаҳон шуда равшан ба сони субҳ,
То гашт мунташир дами кофурбори барф. *Шоҳин*

Карам ва бузургии ӯ дар офоқ мунташир шуд ва шуарои атроф ба хидматаш моил шуданд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУНТАҚАД** *а.* منتقد нақд кардашуда, сара кардашуда; сара.

Кӯдаки бемораму аз заъфи худ
Кардам ин ҷо эҳтиёти мунтақад. *Румӣ*

**МУНТАҚИЛ** *а.* منتقل аз ҷое ба ҷое нақл кардашуда; аз дасте ба дасте гузашта.

Гувоҳони адли мушорунилайҳ, зинда ва ҳозир ва

ғофил аз он, ки баъд аз он мубояа рафта ва он мулк мунтақил гашта. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУНТАҚИМ** *а.* منتقم интиқомгиранда, интиқомҷӯй.

Най мунтақим, з-он ки имкон надорад
Чу халқи адам иллати интиқомат. *Анварӣ*

Рӯзе шахсе ба додхоҳӣ омад... ва гуфт: ... Сабр мекунам, то мунтақими ҳақиқӣ ... интиқоми ман аз золимон бисितонад. *«Таърихи Фаришта»*

**МУНТАҲАС** *а.* منتحس манҳус, шум, накбатзада.

Буд шабҳои махуфу мунтаҳас,
Бас ба ҷид меҷуст дуздонро асас. *Румӣ*

**МУНТАҲИЗ** *а.* منتهز фурсатҷӯянда, он кӣ мунтазири фурсат аст.

Оқибатуламр лашкари дасти чап, ки дур истода буданд ва мунтаҳиз ва мустаидди он ки бозгарданд, чун он ҳол мушоҳада карданд, рӯй ба ҷониби ёғӣ оварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мунтаҳизи фурсат** мунтазири фурсати муносиб.

Садриддин Занҷонӣ, ки бад-он тозагӣ вазир шуда буд, пайваста худро мунтаҳизи фурсат медошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хидматаш ба қасди ҷони Саккокӣ камар баста мунтаҳизи фурсат буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНТАҲО** *а.* منتهى || منتها 1. ба интиҳо расида; 2. интиҳо, поён, охир, анҷом.

Рутбату тамкини садри мӯътаман
Ҳамчу қадру ҳимматаш бе мунтаҳост. *Анварӣ*

**МУНТАҲӢ** *а* منتهى интиҳоёфта (ёбанда), ба охир расида (расанда), анҷомьёфта (ёбанда); *муқобили* **мубтадӣ** 1.

Соле бар ӯ саъй кард, ба ҷое нарасид ва фарзандони *адиб дар фазлу балоғат мунтаҳӣ шуданд. Саъдӣ*

Сад силсила дар миён ниҳад пой,
Лекин ҳама мунтаҳӣ ба як ҷой. *Ҷомӣ*

**МУНТАҶ** *а.* منتج натиҷа; ҳосил.

Ваҳ чӣ бадбахтам, ки худ мунтаҷ нашуд ғайри маҷоз
Базми маҷҳуде, ки дар касби ҳақиқат доштам. *Шоҳин*

**МУНТАҶАБ** *а.* منتجب баргузида, мунтахаб.

Мунтаҷаб кай шавад ба илм ғариб,
Ҷуз ба қалби хафифу батни рағиб. *Саноӣ*
Муштаил монданд қавми мунтаҷаб,
Рӯз рафту шуд замони сулси шаб. *Румӣ*

**МУНТАҶАБХУЛҚ** منتجب خلق писандидахулқ, хушахлоқ.

Осмонқадру муштаридидор,
Мунтаҷабхулқу мунтахабгуфтор. *Саноӣ*

**МУНТАҶАЪ** *а.* منتجع чарогоҳ, чарогоҳе ки онро барои дафъи гуруснагии ҳайвонот меҷӯянд, чарогоҳи нав, чарогоҳи тару тоза.

Боз шаб андар таб афтад аз фазаъ,
То шавад лоғар зи хавфи мунтаҷаъ. *Ҷомӣ*

**МУНТИҶ** *а.* منتج натиҷадиҳанда; боисшаванда, сабабгор.

Сидқи мутобаат мунтиҷи тасҳеҳи нисбат бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНФАИЛ** *а.* منفعل 1. мафъул, касе ё чизе ки коре нисбат ба вай иҷро карда мешавад; *муқобили* **фоил** 2.

З-аввали ҷону охири марҷон
Фоилу мунфаил дар ин ду миён. *Саноӣ*

2. шармсор, хиҷолатманд, хиҷил.

...Дар ҷавоб гуфт, ки иҷояти подшоҳона дар бораи ман бисёр воқеъ шуда ва аз тақсироти худ мунфаилам. *«Равзат-ус-сафо»*

Хиҷил аз қадди расои ту бувад сарви баланд,
Мунфаил аз рухи хуби ту бувад бадри мунир. *Шоҳин*

**МУНФАИЛӢ** منفعلى шармсорӣ, хиҷолатмандӣ.

Абнои дувал, ки хӯяшон натвон дид,
В-аз мунфаилӣ ба сӯяшон натвон дид ... *Бедил*

**МУНФАК(К)** *а.* منفک аз ҳамдигар ҷудошуда (шаванда), дуршуда (шаванда); дур, ҷудо.

Пеши мо сад солу як соат як аст
Ки дарозу кӯтаҳ аз мо мунфак аст. *Румӣ*
Дили ту накди адли ростмаҳак,
Нест чун долу лом аз он мунфак. *Ҷомӣ*

**МУНФАРИД** *а.* منفرد ягона, танҳо.

Ин ду кас дар кифоят мунфариданд. *«Равзат-ус-сафо»*

... Дар ҷуду саховат ва таҳорати зайл ва назоҳат мунфарид буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНФАРИҶ** *а.* منفرج кушода, кушод, яла.

**МУНФАРИҶА** *а.* منفرجه *муаннаси* **мунфариҷ**; **зовияи мунфариҷа** *мат.* кунҷи кушод.

Ва зовияи ХЛҲ меҳтар аст аз қоима, вайро мунфариҷа хонанд. *Ибни Сино*

**МУНФАСИЛ** *а.* منفصل ҷудошуда.

Ӯро фарзанде буд ба ғоят обид ва аз халоиқ мунфасил ва мунқатеъ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНФАСИХ** *а.* منفسخ фасхшуда (фасхшаванда), бекоркардашуда.

Идоҷӣ азимати вилояти шарқӣ мунфасих гардонида, дар ҳудуди Рай ба шурби май ва истимои ною най машғул шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНФАТЕҲ** *а.* منفتح кушода, бозшаванда.

Уқдаи мансуботи ӯ мунфатеҳ нагашта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНФАҶИР** *а.* منفجر фавворазананда, пошхӯранда.

Шаҳре дидаем, ки подшоҳе дар вай ҷоҳе канда ва умқи онро ба сатҳи муҳит расонида ва аз он обе мунфаҷир гашта, ки як манораво баланд мерезад. *Восифӣ*

**МУНФИҚ** *а.* منفق нафақадиҳанда; бахшишдиҳанда.

**МУНФИҚИН** *а.* منفقين *ҷ.* **мунфиқ**.

Собирину содиқину мунфиқин
Чун будӣ бе раҳзани деви лаин. *Румӣ*

**МУНХАРИМ** *а.* منخرم бурида; сӯрох кардашуда.

Ҳин инон даркаш паи ин мунҳазим,
Дармарон, то ту нагардӣ мунхарим. *Румӣ*

**МУНХАРИТ** *а.* منخرط **1.** тарошидашуда, суфташуда; **2.** ба ришта чидашуда; **3.** *маҷ.* дар миёни чизе дароянда, ҷойгиршаванда, дохилшаванда.

Агар ту дар зумраи банӣ-одам мунхарит будӣ, падар туро аз пеши хеш намеронд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНХАСИФ** *а.* منخسف хусуфьёбанда, гирифташаванда (дар бораи моҳ).

Ҷабҳааш бадру аз ӯ ниме ниҳон,
Бо ҳилоли мунхасиф карда қирон. *Ҷомӣ*

Офтоби умраш мункасиф ва моҳи ҷалолаш мунхасиф шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНШАИБ** *а.* منشعب **1.** ҷудошуда аз чизе.

Ин мазҳаби ботил ва музахраф бошад ва муншаиб аз мазҳаби суфастоӣ. *Аҳмади Дониш*

**2.** ба қисмҳо (шохаҳо) ҷудошуда.

Аммо қуввати мудрика муншаиб шавад ба даҳ шох: панҷро аз ӯ ҳавосси зоҳир хонанд ва панҷро аз ӯ ҳавосси ботин. *Низомии Арӯзӣ*

Рӯшноии оташ ба осмон мерасид, баъд аз он оташ муншаиб шуд ба се шӯъба. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНШАОТ** *а.* منشآت навиштаҷоти адабӣ ва мактубӣ, таснифот, он чи муншиён навиштанд.

**МУНШАРЕҲ** *а.* منشرح шоду хурсанд, хушу хуррам.

Бо дили фараҳнок ва синаи муншареҳ азми ватан кардам. *Авфӣ*

**МУНШАҚ(Қ)** *а.* منشق шикофташуда, ба пораҳо (қисмҳо) ҷудошуда, кафида.

Қалам аз ҳайбат биларзид ва муншақ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ин об ... аз фарти савлати ту чунин муншақ гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНШӢ** *а.* منشی дабир, котиби моҳир; котиби девони давлатӣ.

Зеҳни поки ту нотиқи ваҳӣ аст,
Нӯги килки ту муншии сеҳр аст. *Анварӣ*

Иброҳим-Султон низ маблағе амвол сарф кард таърихе, ки рӯзномаҷиён ва муншиён дар рӯзгори амири бузург забт намуда буданд, аз хазоини салотин аз мамолик ҷамъ менамуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

◊ **муншии чарх** (**ё фалак, сипеҳр**) сайёраи Уторид (Аторуд).

Муншии чархрову туро, эй фариди аср,
Бо он ки ҳар ду наҷм гирифтаст тораме. *Камоли Хуҷандӣ*

... Қалами муншии сипеҳр рақами насх бар калимоти муттасиқаи он натавонад кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНЪАДИМ** *а.* منعدم маъдум, несту нобудшаванда.

Гар аз басити замин ақл мунъадим гардад,
Ба худ гумон набарад ҳеч кас, ки нодонам. *Саъдӣ*

Филҳол ҳар атре, ки дар дуккони вай буд, мунъадим гашт. *Ҷомӣ*

**МУНЪАКИС** *а.* منعکس **1.** инъикосьёфта, аксьёфта.

Чун осорӣ ин кавокиб дар ақтори ин аносир таъсир кард ва аз он нуқтаи мавҳум мунъакис гашт, аз миёни хоку об ба маунати боду оташ ин ҷамодот падид омад. *Низомии Арӯзӣ*

Сохт оинаеву дод ҷило,
Мунъакис шуд дар ӯ сифоти уло. *Ҷомӣ*

**2.** баръакс ва чаппашуда.

Қазияи мунъакис гашта, мардуме, ки ба тороҷ рафта буданд, матои нафиси зиндагонӣ ба ғорат доданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУНЪАТИФ** *а.* منعطف атфшуда, тофташуда, гардонидашуда (шаванда) ба тарафи дигар; **инон мунъатиф гардонидан** (**ё сохтан**) ҷилав гардонидан ба тарафи дигар, аз тарафе ба тарафи дигар гардидан, равон шудан.

Чун Муовия аз маносики ҳаҷ ва ахзи байати Язид фориғ гашт, инони азимат ба ҷониби диёри Шом мунъатиф сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНЪАҚИД** *а.* منعقد **1.** ақд басташуда, аҳду паймон кардашуда.

Чун он ақд мунъақид шуд, ҷавон ба назди қайсар рафт. *Авфӣ*

**2.** ташаккульёфта, таркибьёфта.

Хубӣ аз ҷӯш мунъақид гашта,
Парниёне ба хун дароғушта. *Низомӣ*

**МУНЪИМ** *а.* منعم **1.** соҳиби неъмат, давлатманд, бой, тавонгар.

На мунъим ба мол аз касе беҳтар аст,
Хар ар ҷулли атлас бипӯшад, хар аст. *Саъдӣ*

Қишти мунъим гирифт барқ ба меғ,
Ки зи дарвеш хӯша дошт дареғ. *Бедил*

**2.** неъматдиҳанда, он кӣ ризқу неъмат медиҳад.

Ҳаққи намаке намешиносӣ,
В-аз мунъими хеш меҳаросӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНЪИМӢ** منعمی соҳибнеъматӣ, давлатмандӣ.

Мунъимӣ пинҳон кунӣ дар зилли фақр,
Тавқи давлат бандӣ андар ғулли фақр. *Румӣ*

**МУНЬЯТ** *а.* منیت || منیة орзу ва мақсуд.

Муньяташ он ки бувад умраш дароз,
Томеи таъбиди он уммед соз. *Румӣ*

**МУНҚАБИЗ** *а.* منقبض гирифтахотир, тирахотир, ғамгин.

Агар мулки Сосон шавад мунқариз,
Ҷаро бошӣ аз баҳри он мунқабиз. *«Таърихи Табарӣ»*

**МУНҚАБИЗХОТИР** منقبض خاطر гирифтахотир, озурдахотир, парешонхотир.

Ҳалокухон ба воситаи ҳодисаи Менкгу-қоон ва булғоқи Ариғ-Буқо мунқабизхотир буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУНҚАЗӢ** *а.* منقضی гузашта, тамомшуда, ба охир расида.

Падар чун даври умраш мунқазӣ гашт,
Маро ин як насиҳат карду бигзашт. *Саъдӣ*

Пас аз он маҷлис мунқазӣ шуд. *Аҳмади Дониш*

**МУНҚАЛИБ** *а.* منقلب **1.** гарданда; аз сӯе ба сӯе гарданда; аз ҳоле ба ҳоле гарданда.

Мунқалиб дар даруни ҷомаи ноз
Чӣ хабар дорад аз шабони дароз? *Саъдӣ*

2. баръакс, чаппа.

Бо бадгӯён ошноӣ макун, то аз некон бегонагӣ нагузинӣ, бо қафои оина мутаваҷҷеҳ мабош, то ҳайати худро мунқалиб набинӣ. *Бедил*

3. вожгуншуда, сарнагуншуда.

Гурехтагонро таоқуб намуданд ва чанд фарсанг ронданд, аммо қалб мунқалиб нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҚАНЕЪ** *а.* منقنع қаноаткунанда, қонеъ.

Гуфт: Марди зоҳидам ман, мунқатеъ,
Бо гиёҳу барг ин ҷо мунқанеъ. *Румӣ*

**МУНҚАРИЗ** *а.* منقرض инқирозьёфта, аз байн рафта.

Агар мулки Сосон шавад мунқариз,
Ҷаро бошӣ аз баҳри он мунқабиз.
*«Таърихи Табарӣ»*

**МУНҚАСИМ** *а.* منقسم тақсим шуда, ба қисмҳо ҷудо кардашуда.

Чун диниста омад, ки ҳастӣ ба ҷавҳар ва араз мунқасим шавад ... *Ибни Сино*

Ҳикмат мунқасим мешавад ба ду қисм: яке илм ва дигаре амал. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУНҚАТЕЪ** *а.* منقطع 1. қатъшуда, бурида, кандашуда.

Чун дар Даҷла ғарқ шуд, умед аз халқ мунқатеъ кард. *Аттор*

Он зимистон дар он ҳудуд сармо ба ифрот буд ва барфҳои азим афтод ва роҳҳо баста шуд ва ахбор мунқатеъ гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ҷудошуда, аз ҳам ҷудошуда, дур; аз мардум дур, аз мардум ҷудо.

Яке аз ҳуҷҷоҷ дар роҳи бодия аз қофила мунқатеъ шуд. *Авфӣ*

3. *маҷ.* тамомшуда, ба охир расида.

Вазир аз он суханони парешон яқин донист, ки давлати эшон [Аббосиён] мунқатеъ хоҳад шуд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Он рух набинам, ар набарӣ зулфи пур зи тоб,
Шаб мунқатеъ нагашта, набинад кас офтоб.
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **мунқатеъ шудани назари** *касе аз касе, чизе* аз чашми касе дур шудани касе, чизе, канда шудани чашми касе аз касе, чизе.

[Кабӯтар гуфт:] Ба ҷониби боғҳо ва дарахтҳо парвоз намоем, то назари ӯ [сайёд] аз мо мунқатеъ шавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУНҚИС** *а.* منقص нуқсоновар, каму костовар.

**МУНҚИСА** *а.* منقصه *муаннаси* **мунқис.**

Кавкабе аз кавокиби мунқиса зоҳир гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҚОД** *а.* منقاد мутеъ, итоаткунанда, фармонбардор.

Гуфт: Хоб астам, маро бигзору рав!
Гуфт: Охир, ёрро мунқод шав! *Румӣ*

Мулк бар ту рост кардам ва гарданкашонро мунқоди ту сохтам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҲАДИМ** *а.* منهدم инҳидомьёфта, вайроншуда, харобшуда; маҳву нобудшуда.

То нагардад розҳои ғайб фош,
То нагардад мунҳадим назми маош ... *Румӣ*

Аркони зулму қоидаи ҷавр мунҳадим
Аз саҳми тиру ханҷари гетиситони мост.
*Убайди Зоконӣ*

**МУНҲАДИР** *а.* منحدر рӯй ба нишеб раванда; **сели мунҳадир** сели рӯ ба нишеб раванда.

Чун сели мунҳадир мутаваҷҷеҳи эшон шуда, ҳамаро аз ҷой бардошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҲАЗИМ** *а.* منهزم мағлуб, шикастхӯрда (дар майдони ҷанг), рӯ ба гурез ниҳода; фирорӣ, гуреза (аз майдони ҷанг).

Султон Муҳаммади Салҷуқӣ низ қосиди Бағдод шуд ва аз роҳ мунҳазим бозгашт ва дар роҳ намонд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Суқрот ... мунҳазимеро гуфт, ки ҳарб аз ҳарб фазиҳат аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҲАЛ(Л)** *а.* منحل 1. ҳалшуда, мас. дар об; 2. файсальёфта, яктарафа шуда (мас. масъала).

Ҳар он ишколот ба равияи кор омада, ҳама мунҳал гардида, дақиқа аз дақоиқ дар ҳалли маориф фурӯ нагузошт. *«Ҳористон»*

**МУНҲАМИР** *а.* منهمر резанда, равоншаванда, равон.

Қарда ба моъи мунҳамир вайрон ғадири муқтадир,
Илло ба амри қад-қадар натвон чунон кардан амал.
*Ломеӣ*

**МУНҲАНӢ** *а.* منحنی хамида, дуто, каҷ.

Қади мунҳании ӯ рост шуд. *Авфӣ*

То ҳарфи бенуқат буваду ҳарфи бонуқат,
То хатти муставӣ буваду хатти мунҳанӣ.
*Манучеҳрӣ*

**МУНҲАРИФ** *а.* منحرف 1. инҳирофьёфта, аз роҳи рост берунрафта, аз роҳи рост каҷшуда.

Дод аз ин аблаҳони гумраҳ, дод!
Мунҳариф аз тариқи ақлу садод. *Ҷомӣ*

2. аз ҳолати эътидол баромада; **мунҳариф шудани мизоҷ** а) вайрон шудани вазъ, дигаргун шудани ҳолати рӯҳӣ; б) нотоб шудан, бемор шудан.

[Ҳалокухон] ... ба ҳудуди Ҳамадон ва Сиёҳкӯҳ расид. Аз он сафар фуруд омад, мизоҷаш мунҳариф шуда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУНҲАСИМ** *а.* منحسم 1. қатъшуда, буридашуда; барҳамхӯрда.

Моддаи фасоди илҳод ва қуфру инод дар он навоҳӣ мунҳасим ва мунқатеъ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Маводди хилоф ва низоъ дар ҷамеи муомалот аз миёни ҷумҳури халоиқ мунҳасим ва муртафеъ гардад ва ҳуқуқ дар марокизи хеш қарор гирад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. чизи қисматьёбанда, чизи қисматпазир.

Зарра набвад ҷуз зи чизе мунҳасим,
Зарра набвад шориқи лоянқасим. *Румӣ*

**МУНҲАСИР** *а.* منحصر дар инҳисор буда, маҳдуд; шомил, гунҷондашуда.

Тамомати эшон мунҳасир дар се синф бошад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Касе, к-аз маърифат як шева бигзид,
Ҷаҳоне бе ниҳоят мунҳасир дид. *Бедил*

... Давлати мунҳасир дар чаҳор китъа, як қитъа дар диёри Туркистон боқӣ мондааст. *Аҳмади Дониш*

**МУНҲАТ(Т)** *а.* منحط инхитотъёфта, фуромада, пастрафта; паст, поин.

Агар бар ӯ ғолиб шавад ва ҳиммати ӯ мутаваҷҷеҳи он гардонад, аз мартабаи хеш мунҳат шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Чун Қамар аз васати асмо мунҳат шавад, ҷазр падид ояд. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**МУНҲАТИК** *а.* منهتک беобрӯшуда, расвошуда, пардадарида.

**МУНҲАТТ** *а.* منحط *ниг.* **мунҳат(т).**

**МУНҲӢ** *а.* منهی **1.** расонандаи хабар ва пайғом, огоҳонанда:

Тоҷирон мунҳиёни ахборанд,
Аз баду некатон хабардоранд. *Ҷомӣ*

Соҳиб гуфт: Парерӯз мунҳии мо аз тарафи мамлакати Хито омад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** хабардиҳанда, воқеанавис.

Мунҳиён ин хабарро ба самъи Ҳаҷҷоҷ расониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун Отсиз Хоразмшоҳ ба султон дар Хоразм исьён зоҳир кард, султон Адиб Собирро махфӣ ба Хоразм фиристод, то доим мутаҳаффизи ҳолот ва мутафаҳҳис ва мунҳӣ бошад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУНҶ** منج занбӯри асал.

Ҳар чанд ҳақирам, суханам оливу ширин,
Оре, асали ширин н-ояд магар аз мунҷ. *Мунҷик*

**МУНҶАЛӢ** *а.* منجلی **1.** равшан, ошкор; дурахшон, ҷилвагар.

... Ва сипас чанд замон, масалан, дар кусуф шавад ва чандин соат дар кусуф бимонад, он гоҳ мунҷалӣ шавад. *Ибни Сино*

**2.** *маҷ.* ҳалшаванда, файсальёбанда.

Касе мушкиле бурд пеши Алӣ,
Магар мушкилашро кунад мунҷалӣ. *Саъдӣ*

**МУНҶАМИД** *а.* منجمد яхбаста; **мунҷамид шудан** (*ё* **гаштан**) ях бастан.

Хун дар уруҷи ҳиндувон мунҷамид гашта, тоқати ҳаракат ба эшон намонд. *«Таърихи Фаришта»*

Ҷайҳун аз бурудати ҳаво мунҷамид шуда буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУНҶАР(Р)** *а.* منجر анҷомьёфта, кашидашуда ба чизе, расида ба чизе; **мунҷар шудан** анҷомидан, анҷом пазируфтан.

... Ва бадеҳаи эшон мунҷар ба ҳаҷв мешуд. *Восифӣ*

Бияндеш аз он рӯз, пеш ор танг,
Ки мунҷар шавад моҷароям ба ҷанг. *Ҳотифӣ*

**МУНҶУҚ** منجوق *ниг.* **манҷуқ.**

**МУОВАДАТ** *а.* معاودت бозгашт кардан, баргаштан; бозгашт.

Муовадатро ба мубоадат табдил намудан авло. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**муовадат кардан** (*ё* **намудан**) бозгашт кардан, баргаштан.

Чун [занбӯрҳо] ба хона муовадат намоянд, дарбонон эшонро бибӯянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Тарсидам, ки балои рафта боз муовадат кард. *Аҳмади Дониш*

**МУОВАНАТ** *а.* معاونت ба ҳамдигар ёрмандӣ кардан, ионат, дастгирӣ, мададгорӣ.

Асири банди балоро ҷӣ ҷои сарзаниш аст,
Гарат муованате даст медиҳад, дарьё! *Саъдӣ*

Чу дар мусодара афтад авони золимтабъ,
Макун муованаташ, з-он ки мори бемор аст. *«Ҳористон»*

**муованат намудан** ионат кардан, ба ҳамдигар ёрӣ додан.

Мурод аз тамаддун ёрӣ додан ва муованат намудани ин навъ [одамиён] бошад мар-якдигар. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУОВИН** *а.* معاون ёридиҳанда, ёрмандикунанда.

[Саъдуддавла] ҳамвора аз умарои бузург ... ва дигарон хоиф ва мусташъир буд ва аз роҳи ҳазм ва эҳтиёт муовине, ки ба вуҷуди ӯ мустазҳир гардад, мехост. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Пас зарурат шуд, ки ҷамъе муовини якдигар буда, ҳар яке ба муҳимме зиёда аз қадри кафофи худ қиём намоянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУОД** *а.* معاد бозгардондашуда.

Ба хоби бодаи нӯшин доди вақт бидеҳ,
Ки рӯзи рафта нагардад ба ҳеҷ ҳол муод. *Заҳири Форьёбӣ*

**МУОДИЛ** *а.* معادل баробар, мусовӣ, баробарқимат.

Бо хиштпорае нест қурси қамар муодил. *Савдо*

**МУОДО||МУОДОТ** *а.* معادا || معادات адоват ва душманӣ ба якдигар.

Гуфтам: Гувоҳӣ медиҳам, ки ту маҳдӣ нестӣ, ту дурӯғ мегӯӣ. — Бо ман ба муодот ва душманӣ бархост. *Ҷомӣ*

**МУОДӢ** *а.* معادی адоваткунанда, душманикунанда.

Мухолифони ту бефарраҳанду бефарҳанг,
Муодиёни ту нофарруханду нофарзон. *Баҳромӣ*

**МУОЗАДАТ** *а.* معاضدت дастгирӣ, ёрмандӣ.

... Тоифае аз ғуломони хосро ба муозадат ва муованати ӯ равон гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОЛАФАТ** *а.* مؤالفت бо ҳам улфат гирифтан, бо ҳам унс гирифтан.

Баъзе аз умаро, ки аз кирдор ва гуфтори амир шайх Абӯсаид ва нахвату истикбори ӯ ба танг омада буданд, ба шаҳр даромада, бо амир шайх Ҳоҷӣ муолафат намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОЛАҶА||МУОЛАҶАТ** *а.* معالجه || معالجت **1.** илоҷ кардан, даво кардан, табобат намудан.

Дарди дилам табиб гӯ, зуд макун муолаҷат,
Пурсиши дер-дери ту беҳ зи шифои оҷилам. *Камоли Хуҷандӣ*

[Шиблӣ] вақте бемор шуд, халифа табиби тарсоро ба муолаҷати вай фиристод. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* чора ва илоҷ.

Бирав, муолаҷаи худ кун, эй насиҳатгӯ,
Шаробу шоҳиди ширин киро зиёне дод? *Ҳофиз*

**МУОЛИҶ** *а.* معالج илоҷкунанда, табобаткунанда, табиб.

Сазовортар, ки рӯҳро низ табибон ва муолиҷон бигузинанд, то он офатро низ муолаҷат кунанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Хоҷа Аминуддавла табиби мулозим ва муолиҷ буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУОМАЛА||МУОМАЛАТ** *а.* معامله || معاملت **1.** рафтор ва муносибат бо дигарон.

Бо чунин муомалат, ки ту мекунӣ, вилоят хостан набошад. *«Таърихи Систон»*

Ё раб, чӣ мӯҷиб аст, ки он шоҳи дилнавоз,
Бо бедиле чу ман кунад ин сон муомала? *Ҷомӣ*

Дар чорсӯи кайфиёти зуҳур ... ҳар фардеро аз афроди инсонӣ бо ҳақиқати худ савдоест пинҳонӣ ва муомалаест виҷдонӣ. *Бедил*

2. додугирифти тиҷоратӣ, харидуфурӯш.

Ҳама матои ҷаҳонро ба ним ҷав нахарам,
К-аз ин муомала беҳосилист ҳосили ман. *Ҳилолӣ*

... Ва симе мебояд, ки ҳеҷ кас аз дасти мо берун накунад ва аз шаҳри мо берун набарад, то мо бо сими хеш муомалат бикунем. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МУОМАЛОТ** *а.* معاملات ҷ. **муомала||муомалат.**

Ҳусни ширкат он аст, ки муомалот бар ваҷҳе кунад, ки мӯҷиби инҳирофи хотири шурако набошад. (1) *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

... Ва исми Қапакро [ба Ҳирот] низ муқаррар фармудем, ки дар муомалот ва муҳосабот, ки дар ин шаҳр воқеъ шавад, мазкур гардад. (2) *«Фатҳнома»*

**МУОМИЛ** *а.* معامل муомилакунанда, харидуфурӯшкунанда.

Қалби андудаи Ҳофиз бари ӯ харҷ нашуд,
К-ин муомил ба ҳама айби ниҳон бино буд. *Ҳофиз*

**МУОНАДАТ** *а.* معاندت инодкорӣ, якравӣ; мухолафат, адоват.

Ин қоидан хилоф бигзор
В-ин хӯи муонадат раҳо кун! *Саъдӣ*

Қипчоқ ба вай офарин кард ва гуфт: ... Аз лаҷоҷ ва муонадат бигузарем ва бо ҳамдигар аҳду паймон кунем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУОНАСА||МУОНАСАТ** *а.* مؤانسه || مؤانست **1.** унс гирифтан, улфат гирифтан.

[Пир] базлаҳо ва латифаҳо гуфтӣ, бошад ки [духтар] муонасат пазирад ва ваҳшат наварзад. *Саъдӣ*

2. ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

... Шабу рӯз муонасат мекард ва ҳикоёт мегуфт. *Авфӣ*

Ба лутфи муҷоласат ва тариқи муонасати ӯ хавфе, ки доштам, зоил гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОНАҚА** *а.* معانقه бағалгирӣ, оғӯшкунии ҳамдигар, вақти мулоқот даст ба гардани ҳамдигар партофта вохӯрдӣ кардан.

Он шахс назар ба ман афканда, аз асп пиёда гашт ва баъд аз он ки бо ман муонақа кард, маро ба висоқи худ бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳикмати том аз иттифоқи видод
Узвҳошон ба ҳам муонақа дод. *Бедил*

**МУОНИД** *а.* معاند **1.** инодкор, ситезакунанда; **2.** мухолиф, душман.

Зи баски хуни муонид бирехт рӯзи масоф,
Гирифт дар дили кон ранги арғувон гавҳар. *Заҳири Форьёбӣ*

Малик гуфт: Ман ӯро аз фузалои аср медонам ва ягонаи рӯзгор мешумурам, бошад ки муонидон дар ҳаққи вай хавзе кардаанд. *Саъдӣ*

Рукнуддавла ва Муизуддавла бо муонидон муҳоработ намуда, бисьёре аз вилоёт фатҳ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОНИҚ** *а.* معانق он кӣ дигареро ба оғӯш гирифта вохӯрӣ мекунад.

[Шохҳои ниҳол] чун дӯстони мувофиқ муониқи якдигар гашта, ... дар ҷилвагарӣ оянд. *Восифӣ*

Маъшуқ ба дарду ғам муониқ,
Бошад ба умеди васл ошиқ. *Ҷомӣ*

**МУОРАЗА||МУОРАЗАТ** *а.* معارضه || معارضت **1.** рӯ ба рӯ шудани ду хариф (ё душман) бо ҳамдигар, муомалаи билмисл; **дар муоразаи...** дар муқобили..., ба муқобили ...

Фасле, ки дар муоразаи ғайр гуфтаӣ,
Тазминаш кун ту дар ду-се манзум гавҳаре. *Хоқонӣ*

2. баҳс, мубоҳиса.

[Шоҳин] бо ӯ [уқоб] дар тарозу нишаста, ба мақоми муораза ва муҷодала даромад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мавлоно Рукнуддин ... аз Туркистон ба тариқи саёҳат ба Ироқи Аҷам афтода ва бо Бадриддини Ҷоҷармӣ дар Исфаҳон мушоҳара ва муораза ва мушоара дорад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУОРИЗ** *а.* معارض муқобил, мухолиф; **муориз ва мунозеъ** мухолиф ва душман.

Қуллиёти умур дар қабзаи иқтидори Хоҷа Абдулҳай буд, дар мамлакат истиқомат гирифта, аз ҳеҷ ҷониб муориз ва мунозеъ надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОСИР** *а.* معاصر ҳамаср, ҳамқарн, ҳамзамон, ҳамдавр.

[Ҳасани Деҳлавӣ] муосири Хисрав будааст ва бо якдигар сӯҳбат медоштаанд. *Ҷомӣ*

Шайхурраис Абӯалӣ Сино муосири амир Қобус будааст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУОТАБ** *а.* معاتب он кӣ сазовори итоб гардидааст, сарзанишшунида.

Агар мухолафат намоям, ... муотаб гардам. *«Равзат-ус-сафо»*

**муотаб сохтан** (*ё* **гардонидан**) итоб кардан, сарзаниш кардан.

Мансур баъд аз он ҳакими золимро муотаб сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Султон Шиҳобуддин ... умарои Ғур ва Хилҷ, ва Хуросонро муотаб ва муохаз гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУОТАБА||МУОТАБАТ** *а.* معاتبه || معاتبت итоб кардан, сарзаниш намудан.

Ногоҳ шаҳзода Арғун бо ду-се ҳазор савор бирасид ва муотаба оғоз кард, ки чаро ҷулусро интизори ман накардед? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва чун султон хоҳад, ки хатое бибахшад, асари иноят зоҳир гардонад дар либоси муотабат. *Аҳмади Дониш*

**МУОТАБОТ** *а.* معاتبات *ҷ.* **муотаба||муотабат.**

Мухотабот ва муотабот ба мутоанот ва музоработ сироят кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОТИБ** *а.* معاتب итобкунанда, сарзанишкунанда.

Бо рӯҳ ду буссадаш муошир,
Бо ақл ду наргисаш муотиб. *Анварӣ*

**МУОФ** *а.* معاف афв кардашуда, бахшидашуда.

Қавлу феълат ҳама девонагию ҷаҳл бувад,
З-ин сабаб дар ҳама атвор муофат бинам. *Савдо*

**муоф доштан** а) афв кардан, аз гуноҳи касе гузаштан.

Туро ... аз ин тақсир муоф доштем. *Авфӣ*

б) озод кардан (аз андоз ё аз иҷрои коре).

[Ҳалокухон] фармуд, ки чун синни ту аз навад даргузашта, туро аз ҳаракат ва наҳзат муоф доштам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУОХАЗ** *а.* مؤاخذ муохаза кардашуда, ба масъулият кашидашуда.

Гуфт: ... Ба воситаи ғасби бақара муохазу муоқаб нагаштам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОХАЗА||МУОХАЗАТ** *а.* مؤاخذه || مؤاخذت **1.** ахз кардан, мусодира намудан, гирифтан.

*Валади Маҳдӣ сояи отифат ва эҳсон бар сари* заифон афканда, ҳамаро аз куштан амон дода, ба муохазаи қалиле аз амвол қаноат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** сарзаниш, итоб, танбеҳ, сахтгирӣ, ҷазо.

Малик донишмандро муохазат ва муотабат фармуд. *Саъдӣ*

Ва чун зулм ва хиёнати яке аз эшон зоҳир бошад, ӯро ба муохаза ва уқубат ибрати дигарон гардонад. *Аҳмади Дониш*

**МУОШАРАТ** *а.* معاشرت бо ҳам зистан, бо ҳам ҳаёт ба сар бурдан; муносибат бо ҳамдигар.

... Фасле ду ҳамон рӯз иттифоқӣ баёз афтод дар ҳусни муошарат ва одоби муҳоварат дар либосе, ки мутакаллимонро ба кор ояд. *Саъдӣ*

Шайх Бӯалӣ ... гуфтааст, ки тангтарини зиндонҳо муошарати аздод аст. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУОШАҚАТ** *а.* معاشقت бо ҳам ишқ варзидан, ишқбозӣ кардан.

Миёни ӯ [наққош] ва зани бозоргон муошақате афтод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУОШИР** *а.* معاشر муошираткунанда, ҳамдам, мусоҳиб, ҳамсӯҳбат.

Нигоҳи ман ба туву дигарон ба худ машғул,
Муоширон зи маю орифон зи соқӣ маст. *Саъдӣ*

Муошире хушу руди ба соз мехоҳам,
Ки дарди хеш бигӯям ба нолаи баму зер. *Ҳофиз*

**МУОЯНА** *а.* معاينه **1.** бо чашми худ дидан.

Малик гуфт: ... Бошад ки муонидон дар ҳаққи вай хавзе кардаанд, пас ин сухан дар самъи қабули ман наёяд, магар он, ки муояна гардад. *Саъдӣ*

Ва агар ин сухан ба забон нагӯяд аз носияаш ба муояна хонда мешавад. *Аҳмади Дониш*

**2.** аён, ошкоро; возеҳ.

Арӯси ғунча бад-ин зевару табассуми хуш
Муояна дилу дин мебарад ба ваҷҳи ҳасан. *Ҳофиз*

Мирзо он ҳолро муояна дида, пушт бар маъракаи ситезу овез кард. *«Таърихи Фаришта»*

**МУОҚАБ** *а.* معاقب уқубаткашида, ҷазодида, озору шиканҷа кашида; таъқиб кардашуда.

Ту, эй Убайдулло, дониста бошӣ, ки ҳар чӣ мекунӣ аз хайру шар, ба он мусоб ва муоқаб хоҳӣ буд! *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОҚАБАТ** *а.* معاقبت ҷазодиҳӣ барои кори бад, озору шиканҷа.

Сарҳангони подшоҳ дар муддати тавкили ӯ рифқ ва мулотафат кардандӣ ва заҷру муоқабат раво надоштандӣ. *Саъдӣ*

**МУОҚАД** *а.* معاقد ақд кардашуда, аҳду паймон кардашуда.

Ярлиғи подшоҳ ба ӯ доданд, муштамил бар тамҳиди қавоиди марҳамат ва таъкиди қавоиди муоқад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУОҚИБ** *а.* معاقب таъқибкунанда; **муоқиби...** ақиби ..., аз ақиби..., аз паи...

Аъробӣ ӯро [оҳуро] бигирифту ба расане бибаст ва муоқиби ӯ Баҳром ба дари хайма расид. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУОҲАДА** *а.* معاهده аҳд кардан, аҳду паймон бастан бо ҳамдигар.

Асоси муоҳадаро ба қасам мустаҳкам сохта, рӯй ба саранҷоми маҳоми вазорат овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРАББАОТ** *а.* مربعات *ҷ.* **мураббаъ** 1.

Баъд аз тафаккур ва тааммули бисьёр раъйҳо бар он қарор гирифт, ки мураббаот аз ҷӯб сохта ва онҳоро пурсанг карда дар об ғарқ кунанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУРАББАЪ** *а.* مربع **1.** чоркунҷа; чоркунҷаи баробартараф.

Ва сари сутунҳо ва тани сутунҳо ҳама рухоми манқушу мудаввар ва мураббаъу мусаддас ва мусамман. *Носири Хисрав*

Ба ёди ӯ ба зери рӯй хишташ
Мураббаъ болише буд аз биҳишташ. *Ҷомӣ*

**мураббаъ нишастан** чорзону нишастан.

Хотуни коинот мураббаъ нишаста ҷуст,
Пӯшид ҳуллаву зи сар афтод чодараш. *Хоқонӣ*

**2.** *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як бандаш аз се мисрааш ҳамқофия ва мисраи охирини (чорӯми) ҳама бандҳо ҳамқофия мебошад; *ниг.* **мусаммат.**

**МУРАББАЪНИШИН** مربع‌نشین чорзону нишинанда.

Ба тарбеу таслис гавҳарнишон,
Мурабаъбнишину мусалласнишон. *Низомӣ*

**МУРАББО** I *а.* مربا меваи дар шира пухта шуда.

[Ҳазрати салтанатшиор] фармуд ... мураббоҳои фавокеҳи вофӣ ва меваҳои рангин ва полуда ва ҳалвоҳои қандӣ ... ҳозир оварданд. *«Фатҳнома»*

**МУРАББО** II *а.* مربی тарбиятшуда, парвариш додашуда, парварда.

**МУРАББӢ** *а.* مربی тарбиятдиҳанда, тарбиятгар, парваранда.

Сафар мураббии мард асту остонаи ҷоҳ,
Сафар хизонаи мол асту устоди ҳунар.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУРАВВАЗ** *а.* مروض ром кардашуда, мутеъ кардашуда (дар бораи асп).

Нафсҳоро то мураввaз кардаам,
З-ин сутурон бас лагадҳо хӯрдаам. *Румӣ*

**МУРАВВАҚ** *а.* مروق соф кардашуда, аз дурду лой ҷудо шуда, зулол (оид ба шароб).

Бодаи хушбӯй мураввақ шудаст,
Поктар аз обу қавитар зи нор. *Манучеҳрӣ*

Соқиёни симсоқ шароби ноби мураввақ дар ҷоми мурассаъ рехта буданд. *Восифӣ*

**раҳиқи мураввақ** шароби соф.

Раҳиқи мураввақ ақиқи музоб,
Зароби чу симобу ёқути ноб. *Хоҷу*

**МУРАВВАҶ** *а.* مروج ривоҷъёфта, равнақъёфта.

Ҷои ман дайри муғон асту мураввaҷ ватане,
Рои ман рӯи бутон асту муборак рое. *Ҳофиз*

**МУРАВВЕҲ** *а.* مروح роҳатрасонанда, рӯҳафзо.

Яке аз фатҳа фатҳи боби футӯх
Карда дар манзари мураввеҳи рӯҳ. *Ҷомӣ*

**МУРАВВИҚ** *а.* مروق устои равоқсоз.

Қадраш мураввиқест бар ин сақфи лоҷвард,
Фаршаш руфӯгарест бар ин фарши бостон. *Хоқонӣ*

**МУРАВВИҶ** *а.* مروج ривоҷдиҳанда, пешрафтдиҳанда.

Мураввиҷи мазҳаби исноашарӣ Бурҳон Низомшоҳи Баҳрӣ ... ба ҷои падар мутамаккин шуда.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУРАДДАФ** *а.* مردف шеърҳое, ки ғайр аз ҳамқофия будан ҳамрадиф ҳам ҳастанд, радифдор.

... Ва андар ин байт аз маҳосин ҳафт санъат аст: аввал —мутобиқ, дуввум—мутазод(д), саввум — мураддаф, чаҳорум — баёни мусовот ...
*Низомии Арӯзӣ*

**МУРАККАБ** *а.* مرکب **1.** таркибъёфта, таркибӣ; омехта (дар бораи моеъот).

Ва ман рисолае таълиф кунам, ки мураккаб бошад ба назми узбакӣ ва фарангӣ. *Аҳмади Дониш*

Домест чини зулфаш, ақл андар ӯ муаллақ,
Ҷазъест чашми шӯхаш, сеҳр андар ӯ мураккаб.
*Анварӣ*

**2.** сиёҳии махсус барои навиштан.

Шуд аз дуди оҳаш мураккаб мидод
Чунин кард унвони нома савод. *Шодӣ*

**МУРАММАД** *а.* مرمد бемор (дар бораи чашм); **айни мураммад** чашми бемор.

Рағми ҳасудони дин, кӯрии деви лаин,
Кӯҳли дилу дида дар айни мураммад расид.
*Шамси Табрезӣ*

**МУРАССАОТ** *а.* مرصعات ҷ. **мурассаъ** 1 чизҳои мурассаъ.

[Халифа] фармуд, то қуфле чанд бишикастанд ва миқдори ду ҳазорто ҷома ва даҳ ҳазор динор ва нафоис ва мурассаоти ҷавоҳири чанд ба бандагӣ овард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУРАССАЪ** *а.* مرصع **1.** оросташуда ба воситаи нишондани сангҳои қиматбаҳо, тилловори бо ҷавоҳирот ороишдодашуда.

Мурассаъ пардаҳо чун чарх з-анҷум
Шуда анҷум дар он дурру гуҳар гум.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ин хаймаи мурассаи зарринтанобро
Эй кошки зи боди қазо барканад таноб. *Савдо*

**2.** *адш.* шеъре, ки дар он санъате тарсеъ ба кор бурда шудааст; *ниг.* **тарсеъ.**

**МУРАССАЪПӮШ** مرصع‌پوش пӯшандаи либоси мурассаъ.

Ба ҳар сӯ теғдороне, ки ҳар як
Мурассаъпӯш монанди балорек. *Ҳозиқ*

**МУРАССАЪФАСОР** مرصع‌فسار дорои анҷоми ҷавоҳир нишондашуда.

Таковар даҳ аспи мурассаъфасор,
Ҳама зину афзори гавҳарнигор. *Низомӣ*

**МУРАТТАБ** *а.* مرتب **1.** ба тартиб даровардашуда, ҷо ба ҷо гузоштошуда, бо тартиб, мунтазам.

Банда Хисрав зи дари васфи ҷамолаш ҳар рӯз
Нав ба нав дафтари девони мураттаб нигарид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** омода, тайёр кардашуда, муҳайё.

Асбоби маро чунон мураттаб доред, ки маро дилбастагии ҳеҷ чиз набошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** рутбадор, соҳиби рутба ва мақом.

Аз муқаррабон ва мураттабон касеро заҳраи он набуд, ки пурсидӣ, ки сабаб чист? *Низомии Арӯзӣ*

**МУРАФФАҲ** *а.* مرفه **1.** осуда, ором.

Ҳар саноат, ки тааллуқ ба тафаккур дорад, соҳиби саноат, бояд ки фориғдил ва мураффаҳ бошад, ки агар ба хилофи ин бувад, сиҳоми фикри ӯ муталошӣ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

Ба сурат аз назари мо агарчи маҳҷуб аст,
Ҳамеша дар назари хотири мураффаҳи мост. *Ҳофиз*

**2.** ризоманд, хурсанд, хушдил.

Шаҳ аз ин хоҷагон мураффаҳу шод,
Мулк аз ин хоҷагон шуда обод. *Санои*

**МУРАФФАҲУЛҲОЛ** *а.* مرفه‌الحال осудаҳол, хушҳол.

... Чунон ободон гашт, ки халқе мураффаҳулҳол дар он мавозеъ ва мақом сукно сохтанд.
*«Таърихи Систон»*

*Гурбаи ҳамсоя ҷавоб дод... аз гӯштҳои фарбеҳ* ва ионҳои майда луқмае чанд даррабоям ва то рӯзи дигар мураффаҳулҳол ба сар барам.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУРАХХАМ** *а.* مرخم **1.** бо санги рухом (мармар) фарш кардашуда, мармарфарш.

Ва девору замини ин мавзеъ мураххам карданд ба рухоми мулавван. *Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* ороста.

Наздики масҷид калисоест азим, ба такаллуф ҳам аз санг сохта ва замини калисо мураххам карда ба нақшҳо. *Носири Хисрав*

Нӣзмест зи гавҳаре мурассаъ,
Фаҳмест зи маъние мураххам. *Савдо*

**МУРАХХАС** *а.* مرخص **1.** иҷозат додашуда, рухсат додашуда; озод кардашуда; **мураххас кардан** иҷозат додан, рухсат додан.

Мураххас кард мардумро ба сӯҳбат,
Муқаррар компониро ба хидмат. *Нозим*

**мураххас сохтан** иҷозат додан.

Эшон гуфтанд: Агар чунин аст, мураххас созанд, ки барои дафъи газанди офтоб ҳама кас чатр бар сар гиранд. «*Таърихи Фаришта*»

**мураххас фармудан** иҷозат додан, рухсат додан ба рафтан аз ҷое.

Он гоҳ бо ман ҳадья ва тӯҳфа дод, мураххас фармуд. *Аҳмади Дониш*

**мураххас шудан** иҷозат гирифтан ба рафтан аз ҷое.

Он гоҳ аз маҷлис мураххас шудем.
*Аҳмади Дониш*

**2.** соҳибихтиёр, мухтор.

Дар ҷамеи мамолики Хитой ҳеҷ ҳоким ва доруға мураххас ба ҳукми қатл нест. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУРАШШАШ** *а.* مرشش пошидашуда (дар бораи об, нур ва ғ.).

В-он майли хотири ман афзун будаст ҳар дам,
Бар байти хокпошон нураш мурашшаш омад.
*Шамси Табрезӣ*

**МУРАҒҒИБ** *а.* مرغب ба рағбат оваранда, рағбатафзо, шавқовар.

[Аркони давлат] аз Рӯдакӣ чизе бисьёр тақаббул карданд, то байте чанд мушаввиқ ва мурағғиби вай ба Бухоро бигӯяд. «*Нафаҳот-ул-унс*»

**МУРАҚҚАЪ** *а.* مرقع **1.** аз порчаҳои матоъҳои гуногун бо ҳам дӯхташуда; қуроқ.

Ман аз ин далқи мураққаъ ба дар оям рӯзе,
То ҳама халқ бидонанд, ки зунноре ҳаст. *Саъдӣ*

**2.** ҷомаи аз қуроқ дӯхташудаи дарвешон, ҷомаи қуроқ.

Далқат ба чӣ кор ояду тасбеҳу мураққаъ,
Худро зи амалҳои никӯҳида барӣ дор! *Саъдӣ*

Дар остини мураққаъ пиёла пинҳон кун,
Ки ҳамчу чашми суроҳӣ замона хунрез аст. *Ҳофиз*

**МУРАҚҚАЪЛИБОС** مرقع‌لباس **1.** пӯшандаи либоси қуроқ; **2.** *маҷ.* пӯшандаи либоси рангоранг.

Қабули дасти ту бас нест бозро, ки кунад
Тамаъ ба кабки мураққаълибоси турфахиром.
*Заҳири Форьёбӣ*

**МУРАҚҚАЪПӮШ** مرقع‌پوش жандапӯш, пӯшандаи ҷомаи мураққаъ (дар бораи сӯфӣ).

Дар хусумат омаданду дар ҷафо
Ду мураққаъпӯш дар дорулқазо. *Аттор*

Овардаанд, ки дарвеши мураққаъпӯше ногоҳ ба дари сарои хоҷа расид ва об талабид. «*Хористон*»

**МУРАҶҶАҲ** *а.* مرجح афзал шумурдашуда, бартар шумурдашуда.

Амир Иброҳимро, ки аз аъёни Форс буд, рафтан ба ҷониби Шерозро мураҷҷаҳ менамуд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУРВО** مروا дуои хайр, фоли нек; *муқобили* **мурғво.**

Лаби бахти пирӯзро хандаӣ,
Маро низ мурвои фархундаӣ. *Унсурӣ*

Ба дӯстон-бар аз ӯ мурғво бувад мурво,
Ба душманон-бар аз ӯ офарин шавад нафрин. *Ломеӣ*

**МУРГУ||МУРГӮ** مرگو гунҷишк.

Ту мургуӣ ба шеъру ман бозам,
Аз боз куҷо сабақ барад мургу?! *Дақиқӣ*

**МУРДА** مرده **1.** *сифати феълии гузаштаи* **мурдан; 2.** ҷасади одами фавтида, наъш; *муқобили* **зинда;** ◇ **мурдаро аз нештар тарсондан** кори беҳуда, бефоида ва беақлона кардан.

Аз маломат чӣ ғам хӯрад Саъдӣ, —
Мурда, аз нештар матарсонаш. *Саъдӣ*

**МУРДААҚЛ** مرده‌عقل бехирад, бетамиз.

Подшоҳе буд, ӯро бандае
Мурдааҷле буду шаҳватзиндае. *Румӣ*

**МУРДАДИЛ** *а.* مرده‌دل афсурдадил, маҳрум аз муҳаббат ба зиндагӣ.

Тани зиндадил хуфта дар зери гил
Беҳ аз олиме зиндаи мурдадил. *Саъдӣ*

**МУРДАН** مردن **1.** вафот кардан, фавтидан; **2.** *маҷ.* хомӯш шудан (дар бораи оташ).

Агар чароғ бимирад, сабо чӣ ғам дорад,
В-агар бирезад каттон, чӣ ғам хурад маҳтоб? *Саъдӣ*

◇ **фурӯ мурдани ум(м)едворӣ** канда шудани умед.

Фурӯ мирад уммедворӣ зи мард,
Ки ҳамсолро сар дарояд ба гард. *Низомӣ*

**МУРДАРЕ||МУРДАРӢ** مرده‌ری *шакли кӯтоҳшудаи* **мурдарег.**

Бирафту ҷаҳон мурдарӣ монд аз ӯй,
Нигар то киро назди ӯ обрӯй. (!) *Фирдавсӣ*

**МУРДАРЕГ||МУРДАРИГ** مرده‌ریگ **1.** меросе, ки пас аз марги касе мондааст.

Шайх фармуд, ки он мурдарегро баҳри чӣ нигоҳ доштаӣ, зудтар берун оварда, ҳамин рӯз ба мустаҳиққон бирасон! «*Таърихи Фаришта*»

**2.** чизи бар абас рафта, гумшуда.

Аз хироҷ ар ҷамъ орӣ зар чу рег,
Охир он аз ту бимонад мурдарег. *Румӣ*

**3.** бо хорию зиллат.

Ин қадарҳо ба ҷон фусурдан чист,
Беш аз ин мурдареґ натвон зист. *Бедил*

**МУРДАРӢ** مرده‌ری *ниг.* **мурдаре.**

**МУРДОД** مرداد **1.** моҳи панҷуми соли шамсӣ, ки ба 23 июль — 22 август рост меояд.

Мурдод маҳест сахт хуррам,
Май нӯш паёпаю дамодам! *Масъуди Саъд*

**2.** рӯзи ҳафтуми ҳар моҳи соли шамсӣ.

Рӯзи мурдод мужда дод бад-он,
Ки ҷаҳон шуд ба табъ боз ҷавон. *Масъуди Саъд*

**МУРДОР** مردار **1.** ҷасади мурдаи бӯйгирифтаи инсон ва ё ҳайвон; ҳайвони худмурда.

Подшоҳ бояд ки бошад ҳамчу каргас бохабар
З-он, ки афтодаст гирдогирди ӯ мурдорҳо. *Ҷомӣ*

**2.** он чи хӯрданаш ғайри равост; чизи ифлос, чизи нопок.

Гуноҳи ман чӣ бувад, в-аз хунар чӣ ҳаст туро,
Ки гуфтаанд туро тоҳиру маро мурдор. *Фузулӣ*

... Аз он мурдор ва ҳаром, ки дар дасти вай аст, чизе ба макр ва ҳила ба даст оваранд.
*Аҳмади Дониш*

**МУРДОРХОР** مردارخوار лошахӯр.

... Ҳаргиз ба шаҳрҳои эшон ... мурғи мурдорхор набувад. *Ибни Сино*

Ба рӯзи ялон дар дами корзор
Ту бар кӯҳ чун гурги мурдорхор. *Фирдавсӣ*

**МУРЗИА** *а.* مرضعه ширдиҳанда, доя.

Неъматхотун, зани Қутбхони Лудӣ, ки мурзиаи шоҳзода Ҷалолхон буд, ба иттифоқи шоҳзода омад.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУРИД** *а.* مرید **1.** иродатманд, хоҳон, толиб.

Аз ту Камоли шикаста ҷуз ту нахоҳад,
З-он ки муриди туам ману ту муродам.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ҳар кӣ султон муриди ӯ бошад,
Гар ҳама бад кунад, накӯ бошад. *Саъдӣ*

**2.** *д.* пайравикунанда, пайрав; дастдода ва байаткунандаи шайх, пир ё эшон.

Аҳли он хитта мурид ва мӯътақиди ӯ шуда буданд. *Авфӣ*

Гаштам муриду мӯътақиди пири майфурӯш,
Фориғ шудам зи гуфтушунуду шудам хамӯш.
*Имло*

**МУРИС** *а.* مورث сабабшаванда, сабабгор, боис.

Мактуб мӯҷиби фитна ва фасод ва муриси адоват ва инод буд. *Восифӣ*

**МУРОАТ** *а.* مراعت *шакли дигари* **муроот.**

Адӯро ба фурсат тавон канд пӯст,
Пас ӯро муроат чунон кун, ки дӯст. (2) *Саъдӣ*

**МУРОБАҲА** *а.* مرابحه судхӯрӣ, фоидахӯрӣ ба воситаи додани пул ба қарз.

Шахсе аз аҳли Хитой молу манол ... амлоки беандоза дошт ва аз камоли ҳирс ва оз зар ба муробаҳа медод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРОД** *а.* مراد **1.** мақсуд, мақсад, объекти орзу ва талаб.

Муродеро зи аввал то надонӣ,
Куҷо дар охираш ҷустан тавонӣ? *Ҷомӣ*

Бе азми дурусту саъи комил
Қасро нашавад мурод ҳосил. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**мурод шудан** ҳосил шудан, ба даст омадани мақсуд.

Оҳанг ба ҷони мани дилсӯхта кардӣ,
Афсӯс, муродам нашуду зуд бирафтӣ. *Анварӣ*

**муроди** *касе* **баровардан** *касеро* ба мақсад расондан.

Ало, то нашнавӣ мадҳи сухангӯй,
Ки андак моя нафъе аз ту дорад;
Агар рӯзе муродаш барнаёрӣ,
Дусад чандон уюбат баршуморад. *Саъдӣ*

**2.** хоҳиш, орзу.

То шудам фориғ ба истиғнои ишқ аз ҳар мурод,
Бар муроди хеш ёбам гардиши айёмро. *Ҷомӣ*

Хоҳанд ошиқон ду мурод аз худои хеш:
Ҳаҷр аз барои ғайру висол аз барои хеш. *Ҳилолӣ*

**МУРОДОТ** *а.* مرادات *ҷ.* **мурод.**

Менамояд зиракӣ суду зиён,
Мерасонад дар муродоти ҷаҳон. (1) *Шоҳидӣ*

Маро ду чиз мунтаҳои орзуст, он ду чиз маро арзонӣ фармояд, аз ин ҷаҳон бо ин муродот рафта бошам. (2) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУРОЗО||МУРОЗОТ** *а.* مراضا||مراضات розишавӣ ба ҳамдигар.

Ин доварӣ бе тавассути теғи обдор ... ба мурозо макрун нагардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРООТ** *а.* مراعات **1.** риоя кардан ба чизе.

... Ба ҳукми заъфи шайхухат ва мурооти кибари син истеъфо намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун амир зобита надоранд ва мадхали об ва ҳифз ва забтро муроот натавонанд кард, лоҷарам ба андак фурсате ҷамъияти онҳо мутафарриқ шавад.
*Аҳмади Дониш*

**2.** муомилаи нек, лутфу марҳамат, поси хотир, ҳурмат.

Он чи бо худ доштам, ба ҳузури эшон гузоштам ва эшонро роҳбарӣ карда ба манзили хеш далолат намудам ва мурооташон намуда ба қабила овардам.
*«Хористон»*

Хоҷа Салмон аз забони Убайд ҳаросон будӣ ва ӯро муроот кардӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**3.** нигаҳдорӣ; таъмин.

Бист ҳазор динор бар мурооти муаллифон ва мусаннифони китоб инфоқ афтода буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРОСАЛА||МУРОСАЛАТ** *а.* مراسله||مراسلت ба ҳам мактубнависӣ, мукотиба.

Қор миёни эшон аз муросалат ба мухолатат анҷомид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Султон Ҳусайн ба шоҳ Музаффари Гуҷаротӣ тариқаи муросалат маслук медошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУРОСАЛОТ** *а.* مراسلات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **муросала||муросалат;**

**2.** мактубҳо, номаҳо.

Мазмуни муросалот ба арз мерасониданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Муросалоти кӯфиён ба Зайд расид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУРОФАА** *а.* مرافعه даъво, додхоҳӣ; бо шикоят ба назди ҳоким (судья) рафтан.

Алқисса мурофааи ин сухан пеши қозӣ бурдем ва ба ҳукти адл розӣ шудем. *Саъдӣ*

Ҳар се мурофаа назди малик Қочичак бурданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУРОФАОТ** *а.* مرافعات *ҷамъ* 1. ҷ. **мурофаа.**

Қоидаи корҳо ба Нишобур дар мурофаот ва ҷуз он ҳама ба расми қадим бозбаранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

2. мактубҳое, ки ба одами бузургтар аз худ навишта мешаванд.

Агар баландтар аст, мурофаот гӯянд ва агар фурӯтар аст, риқоъ хонанд, агар мусовист, — муросалот. *«Илми симиё»*

**МУРОФАҚАТ** *а.* مرافقت бо ҳам рафиқ шудан, ҳамроҳӣ, рафоқат.

Тане чанд аз равандагони муттафиқ дар саёҳат буданд ва шарики ранҷу роҳат; хостам, ки мурофақат кунам, мувофиқат накарданд. *Саъдӣ*

Тоҷхон ба ӯ гуфт: ... Ман пои худ аз ин корхона берун кашидам, ту ҳам биё, бо ман мурофақат кун. *«Таърихи Фаришта»*

**МУРОӢ** *а.* مرائی риёкор, дурӯя, мунофиқ.

Муроӣ, ки чандин вараъ менамуд,
Чу диданд, ҳеҷаш дар анбон набуд. *Саъдӣ*

Вай гуфта: Ҳар кӣ амали худ зоҳир кунад, муроист, ва ҳар кӣ ҳоли худ зоҳир кунад, — муддаӣ. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУРОҚАБА||МУРОҚАБАТ** *а.* مراقبه||مراقبت 1. мушоҳида, бо диққат нигоҳ кардан ба чизе; фикру таammул; назорат, нигоҳубин.

Давлати варзишу муроқаба буд,
Қи ба мақсад расид аз он раҳ зуд. *Ҷомӣ*

Чу аз рӯи муҳосабат ва муроқабат ба рӯзномаи ҳаёт назар кардам, дидам ... *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

2. *д.* дар фикри худо аз тааллуқоти дунёъ дур будан; ◇ **сар ба ҷайби муроқаба фурӯ бурдан** а) ба фикру андеша фурӯ рафтан.

Дар он наздикӣ кашафе сар ба ҷайби муроқаба фурӯ бурда ва он муҷодала ва муқоваларо мешуниз. *«Нафаҳот-ул-унс»*

б) *д.* дилро бо худо бастан ва аз фикри тааллуқоти дунёъ дур будан.

Яке аз соҳибдилон сар ба ҷайби муроқабат фурӯ бурда ... *Саъдӣ*

**МУРОҚИБ** *а.* مراقب назораткунанда, нигоҳубинкунанда, нигоҳдоранда, нигаҳбон.

Шайх Баҳоуддин ... ҳамвора муроқиби ҳоли Ироқӣ будӣ ва икроми ӯ намудӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ва дар серӣ ва гуруснагӣ ӯ муроқиб бошад аҳволи тифлро.*

**МУРОҲАНА** *а.* مراهنه гаравмонӣ; **муроҳана намудан** гарав бастан.

... Бар ин навъ амалҳо муроҳана менамоянд ва шартҳо мебанданд. *«Илми симиё»*

**МУРОҲИҚ** *а.* مراهق он кӣ наздик ба синни балоғат аст.

Вай гуфтааст: Ҳанӯз дар мактаб будам ва муроҳиқ нашуда будам. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУРОҶААТ||МУРОҶИАТ** *а.* مراجعت бозгашт, баргашт, бозгашта омадан.

[Искандар] амр фармуд, ки баъд аз муроҷаат аз ҷониби Туркистон бояд [шаҳри Ҳирот] сохта гардида бошад. *«Фатҳнома»*

Баъд аз як моҳ кори ман аз он ҷо тамом шуда, ба савби Бухоро муроҷаат намудам. *Аҳмади Дониш*

**МУРР** *а.* مر талх; ◇ **ҳукми мурр** ҳукми қатъӣ, ҳукми иҷрояш ҳатмӣ ва ногузир.

Ҷумла саҳро мору гаждум пур шавад,
Чун ки ҷоҳил шоҳи ҳукми мур(р) шавад. *Румӣ*

**МУРСАЛ** *а.* مرسل 1. фиристода, расул; 2. пайғамбаре, ки соҳиби китоб бошад.

Дигар ба паямбарони мурсал,
Собитқадамона саффи аввал ... *Ҷомӣ*

**мурсал доштан** ирсол кардан, фиристодан.

Ӯро ба таҷдид фарзанд хонд ва ба ҷиҳати ӯ асбоби салтанат ба дасти яке аз мулозимони хос мурсал дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРСАЛА** *а.* مرسله гарданбанди дароз аз сангҳои қиматбаҳо, марворид ва ғ.

Настаран лӯълуи байзо дорад андар мурсала,
Арғувон лаъли бадахшӣ дорад андар гӯшвор. *Фаррухӣ*

Бингар, ки зи ҳуққаи тафаккур
Дар мурсалаи кӣ мекашӣ дур. *Низомӣ*

**МУРСАЛАБАНД** مرسله‌بند бандандан мурсала, он кӣ дар гардан мурсала дорад.

Шоназани зулфи арӯси баҳор,
Мурсалабанди гулӯи шохсор. *Ҷомӣ*

**МУРСИЛ** *а.* مرسل ирсолдоранда, фиристанда, фиристонанда, пайғом фиристанда.

Одоби расул бар бузургии мурсил тақозо кунад. *Авфӣ*

**МУРТАД(Д)** *а.* مرتد аз дин баргашта.

Аҳли он шаҳр боз муртад шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУРТАДЕЪ** *а.* مرتدع эҳтирозкунанда, худдорикунанда.

Агар аз ин афъоли нописандида муртадеъ нашавед, ҷангро омода бошед! *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРТАЗО** *а.* مرتضی 1. розӣ кардашуда, қаноатманд кардашуда; хурсанд; он кӣ барои суҳбат ва хидмат баргузида шудааст.

Чу дар кушоиши аҳком розият бинанд,
Зи ранҷҳо бираҳонанду муртазот кунанд. *Шамси Табрезӣ*

2. лақаби домоди пайғамбар Али ибни Абӯтолиб.

**МУРТАИШ** *а.* مرتعش ларзон, ларзанда.

З-он пушаймонӣ, ки ларзонидияш,
Чун пушаймон нест марди муртаиш? *Румӣ*

**МУРТАҚИБ** *а.* مرتکب он кй ба коре сар кардааст; он кй аз вай гунохе сар задааст.

Чандон ки тааммул мекунам, худро муртакиби ҷаримате намедонам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Муртакиби хатари азим шудан ба тасаввури фоидаи вахмӣ ... далели ҷаҳл аст. *«Анвори Сухайлӣ»*

**МУРТАСИМ** *а.* مرتسم нақшбасташуда, он чи дар рӯяш нақши чизе кашида шудааст.

Аммо шоир ба ин дараҷа нарасад, илло ки дар унфувони шабоб ва дар рӯзгори ҷавонӣ бист ҳазор байт аз ашъори мутақаддимон ёд гирад, то гурӯҳ ва анвои шеър дар табъи ӯ муртасим шавад. *Низомии Арӯзӣ*

Маводди он аз лавҳи маҳфуз доимо дар оинаи олам мисоли муртасим аст. *Аҳмади Дониш*

**МУРТАФЕЪ** *а.* مرتفع **1.** баланд бардошташуда; баланд.

Чунин муртафеъ поя ҷои ту нест,
Гуноҳ аз ман омад, хатои ту нест. *Саъдӣ*

Пире муаммар берун омада, бар мавзее муртафеъ нишаст. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* олисифат, олӣ.

Муртафеъ ҷомаҳои қиматманд
Бештар з-он ки гуфт шояд чанд. *Низомӣ*

**3.** рафъшаванда, аз миён бардоштаншаванда, бартараф кардашаванда; **муртафеъ гаштан** (*ё* **гардидан, шудан**) а) боло рафтан.

Аз он нафх ҳаячон падид меояд ва муртафеъ мешавад об. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Оби он гарм аст ва гоҳо бошад, ки духоне аз сари он муртафеъ гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

б) рафъ шудан, бархам хӯрдан, бартараф шудан.

Рой фармуд, ки то ин хат хонда нашавад, шубҳаи ман муртафеъ нахоҳад шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ғубори ваҳшату кулфат муртафеъ гашта, мабонии мухоласат ва мусодақат ба ҳоли худ бимонад. *«Таърихи Фаришта»*

**МУРТАҚАД** *а.* مرتقد хобгоҳ.

Кӯдаке беморашу аз заъфи худ
Кардам ин ҷо эҳтиётӣ муртақад. *Румӣ*

**МУРТАҚӢ** *а.* مرتقی баландраванда, болораванда; **муртақӣ шудан** боло рафтан.

Чун Қаро-Муҳаммад бад-он ҷабали шомих муртақӣ шуда буд, аз ҷанг зиёда фоидае мутасаввир набуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРТАҲАН** *а.* مرتهن **1.** ба гарав мондашуда; **2.** *маҷ.* гирифтор додашуда; муқайяд, мадьюн.

Гуфтамат: Кулбаи ман равшан кун,
Ки ба ишқи ту дилам муртаҳан аст. *Заҳири Форьёбӣ*

Сарҳангони подшоҳ ба савобиқи неъмати ӯ муътариф буданд ва ба шукри он муртаҳан. *Саъдӣ*

**МУРТАҶО** *а.* مرتجی раҷо кардашуда, умед кардашуда, он кӣ ба ӯ умед доранд, умедгоҳ.

Гуфт: Эй пушту паноҳи ҳар набил,
Муртаҷову ғавси абнои сабил ... *Румӣ*

**МУРТОЗ** *а.* مرتاض риёзаткаш, риёзаткашида.

Нахли равонест, ки сарв гӯшаи боғе гирифта ва худро шабеҳ ба зоҳидони муртоз сохта, аз акси хештан саҷҷода бар об андохта. *Восифӣ*

Ин музахрафот бофта ва сохтаи муртозони ҳунуд ва таҳайюлоти мумавваҳаи ҳукамои Аҷам аст. *Аҳмади Дониш*

**МУРУВВАТ** *а.* مروت **1.** мардонагӣ, ҷавонмардӣ; ҳимматбаландӣ, лутфу эҳсон.

Ӯро аҷаб омад аз ҳиммат ва мурувват ва шаҷоати ӯ. *«Таърихи Систон»*

Осиёи фалак аз оби мурувват холист,
То дилат чок чу гандум нашавад, нон маталаб. *Соиб*

**2.** инсоф.

Мурувват набошад бадӣ бо касе,
К-аз ӯ некуӣ дида бошӣ басе. *Саъдӣ*

Меҳмонро хидмат фармудан аз мурувват дур бошад. *Авфӣ*

**МУРУР** *а.* مرور **1.** гузаштан (дар бораи вақт, замон); **ба мурури замон** (*ё* **айём**) бо гузаштани замон, бо гузаштани рӯзҳо; *маҷ.* ба тадриҷ ва оҳистагӣ.

Расани дом ба мурури айём фарсуда шуда буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** гузаргоҳ, ҷои гузариш, маҳалли рафтуомад.

... Ва он хизонаи Амр буд, ки Сом аз Балх гурезонда бар сухул ва ҷибол ба тариқе, ки мурури халқ воқеъ набошад, оварда, дар он мавзеъ ихфо карда буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУРШИД** *а.* مرشد *д.* иршодкунанда; пир, шайх.

Муршид он нест, ки аз май диҳадат тавба, Камол,
Муршид он аст, ки аз тавба туро тавба диҳад. *Камоли Хуҷандӣ*

Баҳлул бархост ва даст бар шайх афшонд ва гуфт: Ту мехоҳӣ, ки муршиди халқ бошӣ ва таом хӯрдани худро намедонӣ. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУРЪАШ** *а.* مرعش навъе аз кабӯтарон, ки дар ҳаво муаллақ мезанад; кабӯтари номабар.

Эй сити ҷалоли ту сабақ бурд бар офоқ,
З-он сабз кабӯтар, ки барад нома зи муръаш. *Бадри Чочӣ*

**МУРҒ** مرغ **1.** парранда (номи умумии паррандаҳо).

Ва андар он ҷо ҷонварони обӣ бошанд ва дар ҷумлаи Хуросон он қадар мурғ ва моҳӣ ба ҳосил наояд. *«Таърихи Систон»*

Ба хулқу лутф тавон кард сайди аҳли назар,
Ба банду дом нагиранд мурғи доноро. *Ҳофиз*

Хубрӯён чун ба шӯхӣ қасди мурғи дил кунанд,
Аввалаш созанд сайду охираш бисмил кунанд. *Ҳилолӣ*

**мурғи мусамман** мурғи фарбеҳ, мурғи равғанин.

Бубин ҳар шомгоҳе насри тоир,
Ба ҳони ҳимматам мурғи мусамман. *Хоқонӣ*

**мурғу моҳӣ** ҳамаи ҷонварон.

Гар ба қадри шӯриши дил чашми ман бигристӣ,
Бар дили ман мурғу моҳӣ тан ба тан бигристӣ. *Хоқонӣ*

**аз мурғ то ба моҳӣ** ҳамаи ҷонварони хӯрданбоб.

Аз мурғ то ба моҳӣ, он чи хаёл тавон кард, дар ин ҷашн муҳайё ва мураттаб сохтанд. *«Фатҳнома»*

**2.** *маҷ.* сурохӣ, ки ба шакли мурғ ва ё мурғобӣ сохта шудааст.

Аз гов дар мурғаш фишон в-аз мурғ дар моҳӣ ча-кон,
Бо маҳрухе сӯи даҳон ҳар дам ба ишрат мебараш. *Бадри Чочӣ*

**мурғи гилин** сурохӣ, зарфи гилини шароб, ки монанд ба мурғ ё мурғобӣ сохта шудааст.

Мурғи саҳар пар фишонд, байзаи зар шуд падид,
Мурғи гилин сар фишонд хуни ҷигар бардамид. *Бадри Чочӣ*

**мурғи сурохӣ** *киноя аз* шишаи май; **3.** паррандаи хонагии маъруф, ки тухм ва гӯшташ хӯрданист; ◊ **мурғи беҳангом** хурӯси бемаҳал ҷеғзананда, ки шумаш мешуморанд.

Интиқоми ҳарзагӯёнро ба хомӯшӣ гузор,
Теғ мегӯяд ҷавоби мурғи беҳангомро. *Соиб*

**мурғи бобзан** мурғи ба сих гузаронидашуда; **мурғи Исо** (ё **Исӣ**) шабпарак, хаффош.

Чӣ роҳат мурғи Исоро зи Исо,
Ки ҳамсояст бо хуршеди азро. *Хоқонӣ*

**мурғи сапед** *киноя аз* офтоб.

Чу ғута хӯрд дар оби кабуд мурғи сапед,
Зи чашми дида ниҳон шуд дар осмон кавкаб. *Фаррухӣ*

**мурғи саҳар** (ё **субҳгаҳӣ**) хурӯс.

Чун пар афшонд мурғи субҳгаҳӣ,
Шуд димоғи шаб аз хаёл тиҳӣ. *Низомӣ*

Санг бар дил задани ман шаби ҳиҷрони ту дид,
Бол бар сина задан мурғи саҳар пайдо кард. *Мушфиқӣ*

**мурғи Сулаймон** *киноя аз* ҳудҳуд.

Ман ба сарманзили Анқо на ба худ бурдам роҳ,
Қатъи ин марҳала бо мурғи Сулаймон кардам. *Ҳофиз*

**мурғи чаман** *киноя аз* булбул.

Аз ин нукта мурғи чаман шуд хиҷил,
Зад аз нола чоке ба домони дил. *Бедил*

**мурғи чӯбини фӯлоддум** *киноя аз* тир.

Зи мурғони чӯбини фӯлоддум
Шуда роҳ бар моҳу хуршед гум. *«Таърихи Фаришта»*

**мурғи шабовез** мурғи афсонавие, ки гӯё бо як пой овезон шуда, то саҳар ҳақ-ҳақ гӯён месарояд, онро мурғи ҳақгӯ низ меноманд.

Манам дар оини мурғони шабхез,
Ҳама шаб мӯниси мурғи шабовез. *Низомӣ*

**мурғи шаккаршикан** *киноя аз* тӯтии гӯё, тӯтии шакархо.

Ба шукрат шавам мурғи шаккаршикан,
Ба ҳар ҳалқаи гӯш гавҳарфикан. *Ҷомӣ*

**мурғи ҳаво** мурғи озодпарранда, мурғи ғайриаҳлӣ, мурғи ғайри қафасӣ.

Вале аз донаи доме ба тадбир
Тавон мурғи ҳаворо кард тасхир. *Ҳозиқ*

**МУРҒАК** مرغک мурғ ва паррандаи хурдҷусса, ҳамчун булбул, саъва, гунҷишк ва ғ.

Бар симои рост ҳар тан чир нест,
Тӯъмаи ҳар мурғаке анҷир нест. *Румӣ*

**МУРҒВО** مرغوا дуои бад; фоли бад; *муқобили* **мурво.**

Шоҳро гуфт муфсиде аҳвол,
Ки кунад мурғво ба ҷони ту зол. *Саноӣ*

Оре чу пеш ояд қазо, мурво шавад чун мурғво,
Ҷои шаҷар гирад гиё, ҷои тараб гирад шаҷан. *Муиззӣ*

**МУРҒВОР** مرغ وار чун мурғ, бисьёр тезу тунд, тезрафтор.

Бо канизак гуфт: Рав, ҳон, мурғвор,
Таштро аз хона баргиру биёр! *Румӣ*

**МУСАББАБ** *а.* مسبب сабабнокшуда.

Пайдо кардани ҳоли сабаб ва мусаббаб ва иллат ва маълул. *Ибни Сино*

**МУСАББАҚ** *а.* مسبک гудохташуда, рехташуда.

Он тоифа... на динореро мушаббак ва на дирамеро мусаббак гардониданд ва андӯхтаи корхонаҳои иқтидори рубубиятро дар матраҳи талаф ва фано андохтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСАББАЛОТ** *а.* مسبلات чизҳои сабил кардашуда, чизҳои қурбон кардашуда ба роҳи хайр.

Он мавқуфот ва мусаббалот тамомат ба масорифи хеш расонанд ва қатъан дар ваҷҳи лашкар ва девон сарф накунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСАББАТ** *а.* مثبت сабтшуда, навишташуда.

**МУСАББЕҲ** *а.* مسبح тасбеҳгардонанда, зикргӯянда.

Мусаббеҳе ки дар айёми умр дар ҳама сол
Кашида ҳар нафасе бо таронаи таҳвил... *Заҳири Форьёбӣ*

**МУСАББИБУЛАСБОБ** *а.* مسبب الاسباب **1.** сабаби сабабҳо, аввалин сабаб.

Эй сахоро мусаббибуласбоб
В-эй карамро муфаттеҳулабвоб. *Анварӣ*

**2.** *д.* сабаби офаринандаи ҳамаи махлуқот (яке аз номҳои худо).

Ҷаҳон ба ҳукми ту дороду раҳнамуни ту бод
Муҳаввилулаҳволу мусаббибуласбоб. *Фаррухӣ*

**МУСАВВАДА** *а.* مسوده коғази сиёҳнавис кардашуда; сиёҳнавис.

Чу нақши хатту рухат баст дар ғазал Ҷомӣ,
Баёзи сафҳаи хуршедро мусаввада сохт. *Ҷомӣ*

Баъд аз хондани онҳо ҳуззори маҷлис мусаввада намуданд. *Восифӣ*

**МУСАВВАР** *а.* مصور **1.** тасвир кардашуда, сурат кашидашуда, муҷассам, тимсольёфта.

Яке чун сурати Монӣ мунаққаш,
Яке чун номаи Озар мусаввар. *Манучеҳрӣ*

Ашк меомаду мешуст зи пеши назарам,
Ҳар чӣ ҷуз нақши ту дар дида мусаввар мешуд. *Камоли Хуҷандӣ*

Дар бисоти тарабам бо қалами давлати васл
Нақши ҳар ном, ки боист, мусаввар шуда буд. *Фузулӣ*

**2.** аксьёфта.

Мусайқал шуд оинасон синаам,
Ду олам мусаввар дар оинаам. *Ҷомӣ*

**3.** намоён, дидашаванда, ба назар намоён.

Бедор дар замона надидӣ касе маро,
Дар хоб агар хаёли ту гаштӣ мусаввварам. *Ҳофиз*

Гаҳе диди нигорашро мусаввар
Ба чашми ваҳм, карди дарди дил сар. *Нозим*

4. *маҷ*. вуҷуддошта, муҷассам.

Синони туст қадар, гар муҷассам аст қадар,
Ҳусоми туст қазо, гар мусаввар аст қазо. *Манучеҳрӣ*

Агар касе гӯяд, «ҳар ҷисме мусаввар аст ва ҳар мусавваре мӯҳдас аст» — ин сухан қиёс бувад. *Ибни Сино*

**МУСАВВИД** *а.* مسود мусавваданавис; **мусаввиди (ин) авроқ** нависанда, муаллиф, мусанниф.

Мусаввиди авроқ дар баъзе аз таворих ин лафзро бо «қоф» дидаам. *«Равзат-ус-сафо»*

Аммо мусаввиди ин авроқ аз волиди хеш шунид, ки Сайид Аҳмади Тархон чунин гуфт... *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАВВИР** *а.* مصور сураткаш, суратгар, рассом, нигоранда.

Эй мусаввир, ин ҳама ҳайрони сурат нестам,
Ҳайрати ман дар камоли хомаи тасвири туст. *Мушфиқӣ*

**МУСАВВИРА** *а.* مصوره қувваи тасаввур; тасаввур.

Пас он суратҳо, агар ҷуз вай буванд, андар мусаввира сурат бандад. *Ибни Сино*

**МУСАВӢ** *а.* موسوی **1.** аз они Мусо.

То зи сеҳр он нақшҳо чунбон шавад,
То асои мусавӣ пинҳон шавад. *Румӣ*

**кафи мусавӣ** *ниг.* **яд (яди байзо).**

Баровард насрин кафи мусавӣ,
Намуда сабо мӯъҷизи исавӣ. *Хоҷу*

2. яхудӣ, пайрави дини Мусо.

Халқе касир аз мусавиён... дар пои дор муҷтамеъ гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАДДАД** *а.* مسدد **1.** саддшуда, бастошуда; маҳкам, устувор; **садди мусаддад** садди мустаҳкам, банди мустаҳкам.

Эй сарваре, ки ҳазми ту тасдиди мулкро
Ҳангоми дафъи ҳодиса садди мусаддад аст. *Анварӣ*

2. *маҷ*. маҳкам, қавӣ; рост, дуруст; **раъи мусаддад** рои маҳкам, раъи дуруст.

Фоили феъли тамому қавли мусаддақ,
Волии азми дурусту раъи мусаддад. *Манучеҳрӣ*

**МУСАДДАС** *а.* مسدس **1.** шашгӯша, шашкунҷа.

Он мурабба̄ъ хонаи нур аз хурӯши содиқон
Чун мусаддас хони занбӯрон пурафғон омада. *Хоқонӣ*

Ҳар як [аз занбӯрҳо] барои худ аз мум хонаҳои мусаддас бисозанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як банд аз панҷ мисраи ҳамқофия иборат буда, мисраи охирини (шашуми) ҳама бандҳо ҳамқофия мебошад; *ниг.* **мусамmaт;** ◊ **мусаддаси гетӣ** *киноя аз* дунъёе, ки ба ақидаи қадимиён аз чор ҷиҳат (шарқ, ғарб, шамол, ҷануб) ва аз боло ва поён (замину осмон) иборат будааст.

Аз дами хулқи ту дар мусаддаси гетӣ
Бӯи мусаллас ба ҳар машом баромад. *Хоқонӣ*

**мусаддас-сарой** *ниг.* **мусаддаси гетӣ.**

...Ки эй бонуи ин мусаддас-сарой,
Наёрад чу ту бонуе кас ба ҷой. *Ҷомӣ*

**МУСАДДАҚ** *а.* مصدق **1.** тасдиқ кардашуда; собиткардашуда.

Кунад ҳар дам баён ин нуктаро ишқ,
Вале ақлаш намедорад мусаддақ. *Ҷомӣ*

2. рост, дуруст; аниқ, муайян.

Дар зикри Хоразм гуфтааст, ки адади куштагони он диёрро мусаддақ надонистам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАДДЕЪ** *а.* مصدع тасдеъдиҳанда, ташвишдиҳанда, дарди сардиҳанда, боиси дарди сар; **мусаддеи** *касе, чизе* **шудан** боиси ташвиш ва дарди сари касе шудан.

Муҳаммад ибни Алӣ мактубе барои ту фиристодааст, дар ин боб мусаддеи ту шудам. *«Равзат-ус-сафо»*

◊ **мусаддеи авқоти** *касе* **шудан** вақти касеро гирифтан.

Бақои ҳаёти онҳо матлуб бувад, на нафъи мадании эшон, балки то мусаддеи авқоти дигарон нашаванд. *Аҳмади Дониш*

**МУСАДДИҚ** *а.* مصدق тасдиққунанда.

Ин ҳикоят мусаддиқ ва муайиди сухани Юсуф шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАЙҚАЛ** *а.* مصیقل сайқал додашуда, сайқалдор; ҷило додашуда, соф.

Оинаи мусайқали ишқ аст партаваш,
Гуфтам, Заҳир, агар ту бидонӣ далоилаш. *Заҳири Форьёбӣ*

Мусайқал шуд оинасон синаам,
Ду олам мусаввар дар оинаам. *Ҷомӣ*

**МУСАЛЛАМ** *а.* مسلم **1.** таслимшуда, тандода; тобеъшуда.

Ту ошиқони мусаллам надидаӣ, Саъдӣ,
Ки теғ бар сару сар бандавор дар пешанд. *Саъдӣ*

**мусаллам гардидан** *ниг.* **мусаллам шудан; мусаллам доштан** супурдан, додан, таслим кардан.

Сад ҳазор динор тақаббул намуда ва хазинаи қалъа низ бар он ҷамоат мусаллам дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**мусаллам кардан** таслим кунондан.

Моро кӣ кунад мусаллам он ҷо? —
Хуршед намешавад мусаллам! *Хоқонӣ*

Сиккаи он мулк мусаллам кунам,
Сиккаи худ низ бад-он зам кунам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**мусаллам шудан (ё гардидан)** таслим шудан, тан додан; тобеъ шудан.

Ва он навоҳӣ ҳар чӣ аз ин тарафи кӯҳ буд, ҳама ӯро мусаллам гашт. *«Таърихи Систон»*

Мулки зебоӣ мусаллам шуд туро,
Шукри онро боз нозебо макун. *Анварӣ*

2. эмин, саломат.

Тадбир чист, то баъд аз ман мулки Рум мусаллам бимонад? *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хат ба ҷаҳон даркашу беғам бизӣ,
Дур шав аз давру мусаллам бизӣ. *Низомӣ*

3. муносиб, лоиқ, раво.

Падар гуфт: Эй писар, манофеи сафар чунин, ки ту гуфтӣ, бешумор аст, ва лекин мусаллам панҷ тоифарост. *Саъдӣ*

Аммо солории лашкар касеро мусаллам бувад, ки ҳиммати олӣ ва шуҷоати муфрит дорад. *Аҳмади Дониш*

4. муайян, яқин, таъин кардашуда.

Идбор киро бувад муқаддар,
Иқбол киро бувад мусаллам? *Савдо*

5. муяссар ва ҳосилшуда, дастрасшуда.

Дар чорболиши адам, эй аз бисоти кавн,
К-ин ҷо дами мурод мусаллам наёфт кас. *Хоқонӣ*

Сирри муайяне маро он гоҳ мусаллам шуд, ки рақами девонагӣ бар ман кашиданд. *Аттор*

6. бешубҳа, бебаҳс, бе чуну чаро.

Мусаллам, ки ба бӯи баҳори давлат бо ғавғои хазони накбат дар тавон сохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мусаллам доштан** боварӣ доштан, дуруст шумурдан.

Агар дам занад бо ту тӯтӣ зи мантиқ,
Ман ин нукта аз вай мусаллам надорам. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУСАЛЛАМӢ** مسلمی озодӣ аз ташвишу хавфу азоб.

Ҳар кас ба қадри хеш гирифтори меҳнат аст,
Касро надодаанд бароти мусалламӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСАЛЛАС** *а.* مثلث 1. сегӯша, секунҷа.

Он шаҳрест мусаллас, чунон ки як гӯшаи он ба дарьё аст ва гирди вай деворе кашида. *Носири Хисрав*

2. хушбӯии мураккаби сегона (аз мушк, уд ва анбар ва ё аз мушку сандалу кофур).

Дасти субҳ аз анбару кофуру мушк
Сад мусаллас ройгон омехта. *Хоқонӣ*

3. навъе аз шароб, ки баъд аз соф карда ҷӯшонидан ҳиссаи сейӯмаш монда бошад; 4. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як банд аз ду мисраи ҳамқофия иборат буда, мисраи охирини (сейӯми) ҳама бандҳо ҳамқофия мебошад; *ниг.* **мусаммат.**

**МУСАЛЛАСОТ** *а.* مثلثات *ҷамъ* 1. *ҷ.* **мусаллас** 1, 2.

Ҳавои хона аз мусалласоти атр муанбар гардониданд. (2) *Авфӣ*

2. *мат.* тригонометрия.

**МУСАЛЛАСӢ** مثلثی: **мусалласӣ кардан** хушбӯӣ додан.

Карда ба садри каъба-дар баҳри машоми аршиён
Хоки дарат мусалласӣ дахмаи чархи миҷмарӣ. *Хоқонӣ*

**МУСАЛЛАТ** *а.* مسلط 1. тасаллутъёфта, чира ва ғолибшуда, зӯровар; **мусаллат будан** мағлуб гардидан, мағлуб карда шудан.

...Ва қуввати ҷалби аввалӣ [қуввати ғазабӣ] мебояд, ки мусаллат бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

2. таъин кардашуда барои назорат аз болои касе; **мусаллат кардан** таъин кардан касеро аз болои касе барои назорат ва ҳокимият.

...Ва гургсиратони золимро бар раоёи мазлум мусаллат накунад. *Аҳмади Дониш*

**МУСАЛЛАҲ** *а.* مسلح 1. ярокдор, аслиҳадор.

Қариб ба субҳ буд, ки шаҳ се тиркаш баста мукаммал ва мусаллаҳ аз дари ҷамоатхона даромад. *Восифӣ*

Яъқуб ду зиреҳ пӯшида мукаммал ва мусаллаҳ ба... шамшер ва туфанг ҳамоил карда бар боми қаср баромад. *Аҳмади Дониш*

2. одами мусаллаҳ, аскари аслиҳадор.

Малик Муиззиддини Ғурӣ... ки ҳафтод ҳазор мусаллаҳ дошт, шикаст ёфт ва ба дасти султон Санҷар асир шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУСАЛЛО** *а.* مصلا||مصلی 1. *д.* ҷойнамоз, саҷҷода.

Фарроше биёмад ва шамъе дар суфа биниҳод ва мусалло бозкашид. *Авфӣ*

Туву тасбеҳу мусаллову раҳи зӯҳду вараъ,
Ману майхонаву ноқусу раҳи дайру куништ. *Ҳофиз*

2. намозгоҳи умумӣ.

Ҳазрати хоқони саид алассабоҳ ба нияти иқомати салоти идӣ мутаваҷҷеҳи мусалло шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. номи ҷои пурсафое дар Шероз, ки намозгоҳ будааст.

Бидеҳ, соқӣ, маи боқӣ, ки дар ҷаннат нахоҳӣ ёфт,
Канори оби Рукнободу гулгашти Мусаллоро. *Ҳофиз*

**МУСАЛЛӢ** *а.* مصلی намозгузор, намозхон.

Масоҷид аз мусаллиён холӣ гашта, ҳамморхонаҳо маъмур ва ободон шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСАЛМОН** مسلمان *ниг.* **мусулмон.**

**МУСАЛСАЛ** *а.* مسلسل 1. силсилабанд, занҷирбанд; паси ҳам ҳалқа-ҳалқа печутобхӯрда.

Бад-он ҷом аз он ҷо ки пайванд буд,
Мусалсал кашида хате чанд буд. *Низомӣ*

Мусалсал кард зулфи моҳрӯён,
Мушавваш рӯзгори меҳрҷӯён. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* пайваст кардашуда, ба ҳам пайваст, паи ҳам оянда, пайваст, пай дар пай.

Мусалсал як андар дигар бофта,
Гиреҳ барзада сарш бартофта. *Фирдавсӣ*

Розе, ки ниҳон хоҳӣ, бо кас дар миён манеҳ ва агарчи дӯст бошад, ки мар-он дӯстро низ дӯстон бошанд ва ҳамчунин мусалсал. *Саъдӣ*

**мусалсал шудани (ё гаштани) сухан** давом кардан ва дароз кашидани сухан.

Сухан чун шуд мусалсал охири кор,
Сутуни Бесутун омад падидор. *Низомӣ*

Чун сухан дар сухан мусалсал гашт,
Бар забони суханварӣ бигзашт. *Низомӣ*

**МУСАММАМ** *а.* مصمم тасмимьёфта, қарори қатъӣ ёфта, қатъӣ.

Юсуфшоҳ... ба азми мусаммам мехост, ки мутаваҷҷеҳи даргоҳ шавад. *«Таърихи Фаришта»*

**мусаммам шудан (ё гардидан)** тасмим гирифтан, ба коре бо қатъият азм кардан.

Бомдодон, ки азми сафар мусаммам шуд, гуфта будандаш, ки фалон Саъдӣ аст. *Саъдӣ*

Мард он касро тавон хонд, ки чун азимати ӯ дар коре мусаммам гардад, нахуст даст аз ҷон шӯяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСАММАН** I *а.* مثمن 1. ҳаштгӯша, ҳаштkунҷа; ҳаштпаҳлӯ.

Ин хонаест мусамман ва рост, чунон ки ҳар зилъе аз ин ҳаштгона сиву се араш аст. *Носири Хисрав*

2. *адш.* дар арӯз — вазнҳои ҳаштрукна, ки ҳар мисраъ аз чаҳор рукн ва байт аз ҳашт рукн иборат аст; 3. *адш.* яке аз шаклҳои шеърӣ, ки ҳар як банд аз ҳафт мисраи ҳамқофия иборат буда, мисраи охирини (ҳаштӯми) ҳама бандҳо ҳамқофия мебошад; *ниг.* **мусаммат.**

**МУСАММАН** II *а.* مسمن саминшуда, фарбеҳшуда; **мурғи мусамман** мурғи фарбеҳ, равғанин.

Насрайнро ба хӯшаи Парвин бипарваранд,
То ман ба хон ду мурғи мусамман дароварам. *Хоқонӣ*

**МУСАММАР** *а.* مسمر бо мех (мисмор) парчин кардашуда.

Ба ҳар суммаш ҳилоле баста аз зар,
Зи сими ахтари рахшон мусаммар. *Ҷомӣ*

**МУСАММАТ** *а.* مسمط *адш.* шеърҳои лирикию фалсафӣ, ки аз бандҳои ҷудогона иборат буда, мисраъҳои ҳар банд ба ғайр аз мисраи охирӣ ҳамқофия мебошанд ва мисраи охирини бандҳо қофияи ягона доранд. Бандҳо аз се то даҳ мисраъ шуда метавонанд: мусаллас (семисраӣ), мураббаъ (чормисраӣ), мухаммас (панҷмисраӣ), мусаддас (шашмисраӣ), мусаббаъ (ҳафтмисраӣ), мусамман (ҳаштмисраӣ), мутассаъ (нӯҳмисраӣ), муашшар (даҳмисраӣ).

**МУСАММО** *а.* مسمی|مسما исм додашуда, номидашуда.

... Китобе мусаммо ба «Бадоеъ-ул-вақоеъ» тасниф хоҳӣ намуд. *Восифӣ*

Ҳол худ дар миёна пайдо нест,
Исми маҳз аст, к-аш мусаммо нест. *Бедил*

**мусаммо кардан** а) исм додан, номзад кардан; б) таъин кардан.

Маро бо писари Қокуй дӯстӣ аст, агар маро он ҷо мусаммо кунад, он дӯсттар дорам. *«Таърихи Систон»*

**МУСАНДАЛ** *а.* مصندل бо чӯби сандал хушбӯ кардашуда, хушбӯй.

В-ин ҷӯи муанбар бари ин оби мусандал
Пеши дари он борхудои ҳама аҳрор. *Манучеҳрӣ*

**МУСАННАФ** *а.* مصنف тасниф кардашуда; китоб, асар.

Ҳофизи Абрӯ дар мусаннафи хеш оварда ... *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАННАФОТ** *а.* مصنفات *ҷ.* **мусаннаф.**

... Дар улуми риёзӣ мусаннафот дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАННИФ** *а.* مصنف муаллиф, таълифкунанда.

Қозӣ аз Ҳаллоҷ пурсид: Ин суханони парешон аз куҷо навиштӣ? Ҳаллоҷ гуфт: Аз китоби «Ихлос», ки мусаннифи ӯ Ҳасани Басрӣ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАННО** *а.* مثنی|مثنا дутагӣ; дубора, дуҷанд.

Ҳаст кӯҳ, к-ово мусанно мекунад,
Ҳаст кӯҳ, к-овоз садто мекунад. *Румӣ*

З-оби софӣ шуд мусанно шохи гул паргорвор,
Шаклҳои мустадир ангехт з-он паргор гул. *Ҷомӣ*

**МУСАРРАҲ** *а.* مصرح сареҳ кардашуда; равшану ошкор, кушоду равшан.

Мусарраҳ гуфтем, ки мар-моро чандон вилоят дар пеш аст, онро ба фармони амирулмӯъминин мебибояд гирифт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Мутлақ ва мусарраҳ даъвии худоӣ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУСАТТАР** *а.* مستتر пӯшида, пинҳон.

Ризову хашми ту мастур набвад андар дил,
Чӣ гуна монад ҳаргиз мусаттар оташу об. *Муиззӣ*

**МУСАТТАҲ** *а.* مسطح ҳамвору тахт кардашуда; паҳн.

Як дона ёқути мусаттаҳ дорам бар мисоли кафи даст. *Авфӣ*

Мураббаъ шуд ба мӯъҷиз кӯчаи об,
Мусаттаҳ гашт аз ҳар сӯю ҳар боб. *Бадрии Кашмирӣ*

**МУСАФФО** *а.* مصفا 1. соф кардашуда, тоза ва холис кардашуда.

Дигарбора мусаффо гардад он хун
В-аз он хуни сафед ояд ба берун. *Носири Хисрав*

Оинаи ҳоли Шатраба аз занги ин найранг мусаффост. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. соф, равшан, беғубор; дурахшон.

Бонги гове чу садо боздиҳад, ишва махӯр,
Қай Суҳо акс зи хуршеди мусаффо бибарад. *Ҳофиз*

**МУСАХХАР** *а.* مسخر 1. тасхир кардашуда, мағлуб кардашуда, мутеъ сохташуда, тасарруф кардашуда.

Ва билҷумла то ғазаб ва шаҳват мусаххари ақл набошад, адл сурат набандад ва адл аз камоли ақл хезад. *Аҳмади Дониш*

Мулки ҳастӣ шуд мусаххар, Фонӣ, аз имдоди ишқ,
Фатҳу нусрат бар сари теғу сипар хоҳам навишт. *Фонӣ*

То гашта бараҳна ханҷари ишқ,
Шуд кишвари дил мусаххари ишқ. *Ғиёсӣ*

**мусаххар сохтан (ё гардонидан)** тасхир кардан, мағлуб ва мутеъ кардан.

Дар он хусумат оли Салҷуқ хурӯҷ карданд ва Хуросону Ироқро мусаххар сохтанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

[Абдуллои Муборак] гуфт: ... Шукр мар-худовандеро, ки чунин ҷонвареро мусаххар гардонида, ки фармони бандагонро мебарад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

2. асир кардашуда, дастгир ва бандӣ кардашуда; **мусаххар кардан** а) тасхир кардан, мағлуб ва мутеъ кардан.

Натвон ба хоб кард мусаххар хаёлро,
Ҷуз печу тоб нест каманд ин ғазолро. *Соиб*

б) асир кардан, дастгир кардан.

[Каюмарс] баъзеро ҳалок ... ва ҷамъеро мусаххар карда, ба корҳои душвор боздошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСАЪАД** I *а.* مسعد масъуд, муборак.

Хоҷа ба сони ғазанфарест, куҷо ҳаст
Бистадану доданаш ду дасти мусаъад. *Манучеҳрӣ*

**МУСАЪАД** II *а.* مصعد чакра-чакра чаконидашуда, соф, холис; **гулоби мусаъад** гулоби тоза, гулоби холис кардашуда.

Абри гулобрез ҳаме бар гулобдон
Бар рӯи гул гулоби мусаъад кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**МУСАҲҲАФ** *а.* مصحف таҳрирьёфта ба воситаи хато навишта шудан ё хато хонда шудан; тасҳифьёфта, таҳрифшуда.

Аз сифоти ҳаром як[к]еро
Бошгуна куну мусаҳҳаф кун. *«Тарҷумон-ул-балоғат»*

**МУСАҶҶАЛ** *а.* مسجل мӯҳру имзо кардашуда; васиқа кардашуда; муайян ва муқаррар кардашуда, тасдиқшуда.

Ба мамлукӣ хате додам мусалсал
Ба тавқеи қизилшоҳӣ мусаҷҷал. *Низомӣ*

[Ғозонхон] фармуд, то ҳафт нусха вақфия бинависанд ва ҷумла мусаҷҷал гардонанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСАҶҶАЪ** *а.* مسجع қофиянок, сухани қофиядор.

... Ва насри мусаҷҷаъ он аст, ки қофия дорад ва вазн надорад. *Ваҳиди Табрезӣ*

**МУСБАТ** *а.* مثبت **1.** исбот кардашуда, тасдиқ кардашуда.

Ҳар ду муқаддима ... ба бароҳини қотеа ва далоили сотеа мусбат шуда. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** сабт ва қайд кардашуда, навишташуда.

Ном ва насаби ӯ бар дафтар мусбат гардонид. *Авфӣ*

Ва бад-ин ният он чи дар муддати никоҳ аз ранҷу тааб, ки бинад, музде ва аҷре дар девони амалаш мусбат [на]гардад, ҳаёт бевоситаи луқма ва тӯъма ба даст наёяд. *Аҳмади Дониш*

**МУСБИТ** *а.* مثبت исботкунанда, тасдиқкунанда.

**МУСИБ** *а.* مصيب **1.** исобаткунанда, ба нишона рафта расанда; *маҷ.* касе, ки кор ва қавли он савоб (дуруст) бошад, дурустгӯянда; дурусткор.

... Ва ҳар устоде, ки ӯро дар илми шеър табаҳҳурест, чун андаке тафаккур кунад, донад, ки ман дар ин мусибам. *Низомии Арӯзӣ*

Ақли ранҷур орадаш сӯи табиб,
Лек набвад дар даво ақлаш мусиб. *Румӣ*

**2.** дуруст, аниқ, саҳеҳ.

Роқими ҳуруфро дар ин сухан иштибоҳест, намедонад, ки ин шубҳа мусиб аст ё мухтӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУСИБАТ** *а.* مصيبت бало; сахтӣ; азоби рӯҳӣ; азо, мотам.

Ҳар кӣ фарьёдраси рӯзи мусибат хоҳад,
Гӯй: Айёми саломат ба ҷавонмардӣ кӯш! *Саъдӣ*

Дӯстон ва муҳиббонаш дар мусибати ӯ нолон ва гирьён гардиданд. *«Фатҳнома»*

**МУСИН(Н)** *а.* مسن солхӯрда, куҳансол; пир.

Орифе пурсид з-он пири кашиш,
Қи ту, эй хоҷа, мусинтар, ё ки риш? *Румӣ*

Сайёҳ аз пирони ман аст, пири мусин буд ва машоихи бисьёр дида. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУСИР** I *а.* موسر бой, давлатманд.

Аворифи ӯ ба мусиру мӯъсир тааддӣ накунанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Агар мусир бошанд, ҳамаи амволи худро сарф кунанд, то фарзанд ин занро талоқ диҳад.
*Аҳмади Дониш*

**МУСИР** II ‖ **МУСИРР** *а.* مصر исроркунанда, касе, ки дар коре сахт ва устувор меистад.

Солу моҳ бар гуноҳҳо мусирам,
Рӯзу шаб бар гуноҳи худ муқирам. *Саноӣ*

Муҳаммад дар изҳори кеши залолат аз падар олитар буд ва дар даъвии имомат муҷидтару мусиртар. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСИЧА** موسيچه паррандаест монанд ба қумрӣ.

Гулбун ба гуҳар хира кунад Қисроро,
Мусича ҳаме бонг кунад Мусоро. *Манучеҳрӣ*

**МУСИҚОР** موسيقار **1.** номи асбоби мусиқии қадим.

Қамонча оҳи мусовор мезад,
Муғаннӣ роҳи мусиқор мезад. *Низомӣ*

Рагу пайшон чу най шуд хушк аз он дам
Чу мусиқор нолиданд бо ҳам. *Нозим*

**2.** номи мурғи афсонавӣ, ки гӯё минқори ӯ сӯрохҳои бисьёре дошта, аз онҳо овозҳои гуногун берун меомадааст.

Боғ пур пардаҳои мусиқӣ,
Роғ пур лаҳнҳои Мусиқор. *Убайди Зоконӣ*

Гар бувад сад зеру бам дар нағма Мусиқорро,
Қай нишинад дар сулуки нола ҷои андалеб. *Туғрал*

**МУСИҚӢ** موسيقى санъати сурудхонӣ ва навозандагӣ.

Мутрибе мегуфт Хисравро, ки эй ганҷи сухан,
Илми мусиқӣ зи ҷинси назм некӯтар бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**МУСКИР** *а.* مسكر масткунанда; чизи кайфу нашъабахшанда.

Порсозодаеро неъмати бекарон аз таракаи аммон ба даст афтод, фисқу фуҷур оғоз кард ва мубаззирӣ пеша гирифт; филҷумла намонд аз соири маосӣ мункаре, ки накард ва мускире, ки нахӯрд. *Саъдӣ*

Чун ту фақеҳи хушкию мускир намехӯрӣ,
Дастори ту ҳамеша чаро бар сари хум аст?
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУСКИРОТ** *а.* مسكرات *ҷ.* **мускир.**

Дар пеши ҳар як аз он тимсолҳо ҳавзе аз нуқра сохта буданд, ки аз манофизи тамосил шаробу арақ ва соири мускирот берун омада, дар он ҳиез мерафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСКИТ** *а.* مسكت сокиткунанда, хомӯшкунанда, тарафи муқобилро ба сукут водоркунанда (дар бораи сухан ва ғ.).

Ӯ бе таҳошӣ ҷавобҳои мускит мегуфт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

... Ҳеҷ ҷавоб надод, зеро ки сухан мускит буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУСЛА** *а.* مثله ноқисулаъзо кардан, монанди буридани гӯшу бинӣ ҳамчун ҷазо барои ибрати дигарон.

Варна ту донӣ, ки шери рояти қаҳраш
Мусла кунад шери чарху шери аринро. *Анварӣ*

Баъзе аз қотилонро пайдо карда, мусла гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСЛЕҲ** *а.* مصلح ислоҳкунанда, оштидиҳанда; хайрхоҳ, некӯкор.

Дӯстони мо ва муслеҳон бад-он шодмона гарданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Муслеҳонро назарнавоз шавам,
Маслаҳатро ба пешбоз шавам. *Низомӣ*

**МУСЛИМ** *а.* مسلم мусулмон.

**МУСМИР** *а.* مثمر самардиҳанда, мевадор; самарбахш.

Гар нагаштӣ ҳезум, ӯ мусмир будӣ,
То абад маъмуру ҳам омир будӣ. *Румӣ*

**МУСМИРА** *а.* مثمره *муаннаси* **мусмир; ашҷори мусмира** дарахтони мевадор.

Фармуд, то дар беруни қалъа ашҷори мусмира нишонда ва мардум ба зироат иштиғол намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСО** *а.* موسی **1.** устура, поку.

Ман чу мусову зи ман то ба аҷал як сари мӯй,
Ба сари мӯй зи ман дур чароед ҳама. *Хоқонӣ*

**2.** номи пайғамбари яҳудиён.

**МУСОАДАТ** *а.* مساعدت ёрӣ додан, ионат.

Агар мард аз қуввати азми хеш мусоадати тамом наёбад, тане чанд бигузинад ҳарҷи носеҳтар ва фозилтар, ки ӯро боз менамоянд айбҳои вай. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Саду даҳ марди сипоҳии номдор ба мусоадати аҳолии Гирдкӯҳ фиристоданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мусоадат ва муованат** ёрӣ додан, ионат расонидан.

Агар шумо ба нафси хеш омада ба лашкар ва олат ва уддат мусоадат ва муованат намоед, вилояту лашкар ва хона ба шумо бимонад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСОБ** I *а.* مصاب мусибатзада, сахтикашида; дучори азобу ғаму андӯҳшуда; мотамзада.

Дари мусибати хасм ар на теғи туст, чаро
Чу ӯ бичунбад, хасмони ту шаванд мусоб. *Фаррухӣ*

Чорае ҳаст, к-ин гурӯҳи мусоб
Во раҳанд аз хами каманди азоб? *Бедил*

**МУСОБ** II *а.* مثاب мукофоти некӣ гирифта.

Ту, эй Убайдулло, диниста бошӣ, ки ҳар чӣ мекунӣ аз хайру шар, ба он мусоб ва муоқаб хоҳӣ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОБАРАТ** *а.* مصابرت сабр кардан, тоқатоварӣ, бардошт.

Бар меҳнати ҷӯъ ва балои гуруснагӣ мусобарат натавон намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он гоҳ султон Шиҳобуддин миғфари таваккул бар сар ниҳода ва зиреҳи мусобарат дар бар афганд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСОБАҚА||МУСОБАҚАТ** *а.* مسابقه||مسابقت пешӣ гирифтан, бартарӣ ҷустан бар як дигар.

**МУСОВОТ** *а.* مساوات **1.** баробарӣ, мусовӣ будан.

... Ва каффаи зуҳур ва бутун ҳамсанги маротиби эътидол ва мусовот мегардад. *Бедил*

... Аз ин оят мусовоти марду зан лозим меояд дар ҳақгузорӣ ва ҳақталабӣ. *Аҳмади Дониш*

**2.** *адш.* ташбеҳи баробар, баробар будани як сифат мобайни ду чиз (ё кас), мас. миёни ошиқ ва маъшуқ, чунон ки дар шеъри зерин дида мешавад:

Гуфтам: Зи дили хеш даҳон созамат, эй моҳ,
Гуфто: Натавон сохт зи як нуқта даҳоне.
Гуфтам: Зи тани хеш миён созамат, эй дӯст.
Гуфто: Натавон сохт зи як мӯй миёне. *Шамси Қайс*

**МУСОВӢ** *а.* مساوی баробар.

Аз ҷавру ҷафову ситаму ҳар чӣ бипурсӣ
Дар ишқ мусовист вуҷуду адами ӯ. *Хисрави Деҳлавӣ*

... Ва ҷаҳоне монад фарох, ки аввалаш ба азал мусовӣ ва охираш ба абад муқорин. *Аҳмади Дониш*

**мусовӣ будан** а) баробар будан; б) *маҷ.* арзидан ба чизе, ҳамарзиш будан.

**МУСОДАМА||МУСОДАМАТ** *а.* مصادمه||مصادمت ба якдигар садма расонидан, ба ҳамдигар задан, ҷангидан, задухӯрд.

Чун ... лашкари муғул мушоҳада карданд, донистанд, ки тоқати муқовамат ва қуввати мусодамати эшонро надоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

[Таҳмурас] дар вақти мусодамат аз фарозу нишеб напарҳезид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОДАРА||МУСОДАРАТ** *а.* مصادره||مصادرت моли касеро ба зӯр гирифтан, моли касеро барои товони чизе гирифтан, забт; ҷарима.

[Ҳусайн бинни Тоҳир] хоразмиёнро баргумошт, то duздӣ мекарданд ва мусодарат мекарданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Иттифоқан аз ӯ ҳаракате дар назари малик нописанд омад, мусодарат фармуд ва уқубат кард. *Саъдӣ*

Раиси деҳеро мусодара карданд, гурехт ва дар хонаи дарвеше пинҳон шуд. *«Хористон»*

**МУСОДАРОТ** *а.* مصادرات *ҷ.* **мусодара||мусодарат.**

Мусодарот ӯ мекард ва мардумон аз вай бишикӯҳиданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Бароқ дигар бор дасти тааддӣ ва татовул дароз кард ва мардумро ба анвои мутолабот ва мусодарот мухотаб гардонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСОДАҚАТ** *а.* مصادقت бо ҳамдигар самимона ва содиқона дӯстӣ кардан.

Дар миёни ду кас мусодақати азим буд. *Авфӣ*

[Зоғ] мусодақату мурофақати ӯро [мушро] ғаниматe шигарф донист. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСОИД** *а.* مساعد **1.** мувофиқ.

Пас Баҳром бо эшон мусоид шуд ва ҳама бо Ҳурмуз мухолиф шуданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** созгор; ёридиҳанда, ёвар.

[Рой] коми дил аз рӯзгори мусоид бардоштӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСОЛАМАТ** *а.* مسالمت сулҳҷӯӣ, бо ҳам сулҳ кардан.

Аммо анвоъе, ки дар тахти ҷинси иффат аст, инҳоянд: ҳаё, рифқ, ҳусни худо, мусоламат, даат, сабр, қаноат ... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУСОЛАҲА||МУСОЛАҲАТ** *а.* مصالحه||مصالحت дар ҳоли сулҳ ва ошти будан бо ҳамдигар.

Қудуз гуфт: ... Бо ин ҷамоат, ки қосиди диёри моанд, яке аз се кор ихтиёр мебояд кард: ё мусолаҳат, ё мухосамат, ё ҷилои ватан. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Маҳмуди Хилҷӣ ... салоҳ дар он дид, ки аввал бо султон Қутбиддини Гуҷаротӣ мусолаҳа намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСОМАҲА||МУСОМАҲАТ** *а.* مسامحه||مسامحت чашмпӯшӣ кардан, кореро осон пиндоштан, чизеро саҳл пиндошта ба он аҳамият надодан.

Ҷуз он чора надиданд, ки бо ӯ ба мусолаҳат гароянд ва ба ҷурати киштӣ мусомаҳат намоянд. *Саъдӣ*

Чаро дар ин амр мусомаҳа раво доштӣ? *Аҳмади Дониш*

**МУСОМАҲОТ** *а.* مسامحات *ҷ.* **мусомаҳа||мусомаҳат** чизҳое, ки дар вақташ ба он ба қадри даркорӣ аҳамият надодаанд.

Баъд аз ин бо тамҳиди маъзарат дар иртикоби амсоли ин мусомаҳот марқуми рақами баён хоҳад шуд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУСОРААТ** I *а.* مسارعت шитобкорӣ, аҷала намудан, таъҷил.

Ҷид(д) — мусораат намудан аст дар таҳсили мақосид. *Авфӣ*

Дар ҳаракат ва наҳзат ба ҷониби Ироқи Араб мусораат бояд кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОРААТ** II *а.* مصارعت мусобиқа; гуштингирӣ; мубориза бо ҳамдигар.

Кор аз мухотаба ба мулоабат анҷомид ва муҳим аз мулоабат ба мусораат расид. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Қоон фармуд, ки ту куштигирони худро биёвар, то ин ҷамоат мусораат кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОФАРАТ** *а.* مسافرت сафар кардан, сафар.

...Ва ба ҷанги ғурбат ва мусофарат туро бисупоранд. *Аҳмади Дониш*

**МУСОФАҲА** *а.* مصافحه даст дода вохӯрдӣ кардан, дасти ҳамдигарро фушурдан вақти мулоқот.

Чун дар боз кард, дӯстро бо мусофаҳа бинавохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**мусофаҳа ва муонақа** дастфишорӣ ва ба оғӯш гирифта вохӯрдӣ кардан.

[Бузурге] дарро боз кард ва дӯстро ба мусофаҳа ва муонақа бинавохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСОФИР** *а.* مسافر сафаркунанда.

Ҳамедун мусофир гиромӣ бидор,
Ки то номи некат барад дар диёр. *Саъдӣ*

Он мусофир баҳри давлатьёбие
Монд шаб дар хонаи аъробие. *Ҷомӣ*

◇ **мусофирони самовӣ** *кинояи аз* ситораҳо.

Мусофирони самовӣ ба хиттаи мағриб
Ҳазимат аз тарафи роҳи Каҳкашон карданд. *Убайди Зоконӣ*

**МУСОФОТ** *а.* مصافات муносибати самимӣ ва хайрхоҳона; дӯстӣ, ихлосмандӣ.

Ҳоҷии Дайламро ба Шероз фиристод, то асоси муволот ва мусофот мустаҳкам гардонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОҲАБАТ** *а.* مصاحبت ҳамсӯҳбатӣ, ҳамдамӣ, сӯҳбат бо ҳам.

...Ҳар дам аз гӯшаи ошьёна ва мусоҳабати ёри фарзона барандешидӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСОҲАЛА||МУСОҲАЛАТ** *а.* مساهله||مساهلت **1.** нармӣ, мулоиматӣ, сустӣ.

...Битарсид ва тарики мусоҳалат пеш гирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** бепарвоӣ намудан, бедиққатӣ кардан; дониста (қасдан) сустӣ кардан дар коре; осон пиндоштан, саҳлгирӣ.

Панҷоҳ марди тирандозро дар он ҷо насб кард ва фармуд: Агар шумоён мусоҳала кунед, душманон аз ин дар дароянд. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳокими он диёр ба муҳораба пеш омад ва амир Халил аз ғояти ғурур дар муқобил мусоҳала варзид. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** даранг, таъхир.

Ӯ рафт з-ин ҷаҳону дареғо, ки дар паяш
Тан мекунад мусоҳала, ҷон мекунад шитоб. *Савдо*

**МУСОҲАМАТ** *а* مساهمت саҳмдорӣ, шарикӣ; баробарӣ.

Дар мурувват ва футувват бо Фаридун дам аз ухувват задӣ ва дар саховату карам бо Ҳотами Той даъвии мусоҳамат кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**мусоҳамат додан** шарик намудан, ҳамҷой кардан.

Агар асп фармон набарад, ӯро полонӣ кунанд ва бо харон мусоҳамат диҳанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУСОҲАРАТ** *а.* مصاهرت бо касе хешӣ кардан ба воситаи духтар додан ва ё арӯс овардан, қудо ва анда шудан.

Ба мусоҳарат ризо дод ва духтарро ба никоҳ даровард. *Авфӣ*

Пайғом дод, ки мусоҳарати амир сабаби ифтихор ва мубоҳоти ту аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОҲИБ** *а.* مصاحب **1.** ҳамсӯҳбат, ҳамдам.

Нахуст мавъизаи пири сӯҳбат ин ҳарф аст,
Ки аз мусоҳиби ноҷинс эҳтироз кунед! *Ҳофиз*

Якчанд рӯз ба эшон мусоҳиб будем ва анқариб миёни мо мурофақат воқеъ шуд. *Восифӣ*

**2.** ҳамроҳ, шарики роҳ.

Чун роёти ҷаҳонгир ба фирӯзӣ аз Фирӯзкӯҳ гузар кард, элчиён боз омаданд мусоҳиби вазири Қайқубод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар ин сафар шахсе бузургтар аз ту ба син мусоҳиби ту гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСОҲИЛА||МУСОҲИЛАТ** *а.* مساهله||مساهلت *ниг.* **мусоҳала||мусоҳалат.**

**МУСОҲИМ** *а.* مساهم ҳиссадор, саҳмдор; шарик; ҳамфикр.

Чун касе ёбанд, ки дар ин мазҳаб бо эшон мусоҳим бувад, ба нусрат ва даъвати ӯ бархезанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Агар султон адолат варзад, дар савоби ҳар тоат, ки аз раоё содир шавад, шарик бошад ва агар зулм намояд, дар ваболи ҳар маъсият бо эшон мусоҳим. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУСРЕЪ** *а.* مسرع **1.** шитобкунанда, тезрав.

Нома фармудем бо рикобдори мусреъ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Килкаш ҷӣ мусреест, ки ҳар дам ҳазор бор
Аз Занг сӯи Чин равад, аз Чин ба Зангбор. *Убайди Зоконӣ*

**2.** қосиди тезрафтор.

Абдулмалик ибни Марвон мусреон ба Макка фиристода, Муҳаммадро талаб дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУСРИФ** *а.* مسرف исрофкор, исрофкунанда.

Марде мусриф будааст ва амволе, ки ба тариқи ирс ба вай расид, ҷумла талаф кард. *Авфӣ*

Бахшанда ва сахӣ бош, аммо мусриф ва мутлиф не.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУСТ** مست гила, шикоят.

Эй аз ситеҳиши ту ҳама мардумон ба муст,
Даъвит саъбу мункару маънит ҳому суст. *Лабибӣ*

**МУСТА** مسته як миқдор гӯшт, ки ба паррандаи шикорӣ медиҳанд; тӯъма.

Чун ба ҳар сайд рост ҳоҳӣ кард,
Бозро муста дод бояд пеш. *Бӯнасри Толиқон*

Манам хӯ карда бар бӯсаш
Чунон чун боз бар муста. *Рӯдакӣ*

Туркманонро, ки мустаи Хуросон бихӯрда буданд ва султони мозӣ эшонро ба шамшер ба Балхон-кӯҳ андохта буд, истимолат карданд ва бихонданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУСТАБИД(Д)** *а.* مستبد 1. истибдодкунанда; худсар, худрой.

Сулайхоншоҳ гуфт: Халифа мустабид ва бесаодат буд, панди некхоҳон намешунуд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. ҳокими мутлақ.

...Дар ҳукумати он мамолик ба андак замоне мустабид ва мустақил гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАБСИР** *а.* مستبصر соҳиббасират, бинодил, дилогоҳ.

Соҳиби шуҷоатро, чун бар ин сифат бувад, ғаюр хонанд на шуҷоъ ва соҳиби ҳикматро мустабсир хонанд, на ҳаким. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУСТАБШИР** *а.* مستبشر хабари хуш шунида, шоду хурсанд.

...Башорате ёфт ва мустабшир гашт. *Авфӣ*

Бародарон ба дидори якдигар мустабшир ва мустазҳир гаштанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСТАБЪАД** *а.* مستبعد баид, дур (аз ақл, аз ҳақиқат); маҳол, номумкин.

Аммо ин сухан пеши мо мустабъад менамояд ва то мушоҳада наафтад, мақрун ба қабул намегардад.
*Восифӣ*

Ба қалъа даромадан ва дар ба рӯи худ бастан аз ҳазм ва оқибатандешӣ мустабъад аст.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАВДАЪ** *а.* مستودع 1. касе, ки чизеро ба вай амонат медиҳанд; амонатдор; 2. ҷои амонатнигоҳдорӣ.

Ҳисоре буд рафеъ ва қалъае манеъ, аз солҳои дароз боз муставдаи хазоини олам ва [аз] мақоиди чарх ва дастбурди айём мусаллам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАВЛӢ** *а.* مستولی истилокунанда, ғолиб, зер карда гиранда.

Паланге бар он беша муставлӣ буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Яке сар бар канори ёру хоби субҳ муставлӣ,
Чӣ ғам дорад зи мискине, ки сар бар остон дорад.
*Саъдӣ*

**муставлӣ шудан** ғолиб омадан, зер карда гирифтан.

Ишқ муставлӣ шуд, эй зоҳид, чӣ пандам медиҳӣ,
Дард мӯҳлик шуд, табиб акнун чӣ дармон мекунад.
*Фонӣ*

**МУСТАВСИҚ** *а.* مستوثق боваркунанда, эътимодкунанда, дилпур.

Амир Ҳусайн ба зафар ва нусрат муставсиқ гашта, дил қавӣ кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Диловархон ба Иқбол-султони сикандаршаън муставсиқ гашта, ба азми размӣ аъдо аъломи зафаранҷом барафрошт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАВФӢ I** *а.* مستوفی *таър.* сардори аҳли девон, ки аз муҳосибон ҳисоб мегирифт, сармуҳосиб, сардафтардор.

Сарф кард он ҳама ба бехавфӣ
Фориғ аз мушрифону муставфӣ. *Низомӣ*

...Амр фармуд, то муҳосибон ва муставфиён маҳкуми ӯ бошанд ва ин шуғлро ба чиҳил рӯз тамом созанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУСТАВФӢ II** *а.* مستوفی басанда, кофӣ.

Агар малик бад-он [шикор] ризо диҳад, ҳамаро рафоҳияти тамом ва неъмати муставфӣ ба ҳосил ояд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва агар ин китоб сар ба сар сифати он бошад, сухан муставфӣ набошад. *Носири Хисрав*

**МУСТАВӢ** *а.* مستوی 1. тахт, ҳамвор.

Ва замин ҳамвор нест, аммо масҷидро замин ҳамвору муставӣ аст. *Носири Хисрав*

2. *маҷ.* росту дуруст, мустақим.

Толиби мақсудро як самт бояд муставӣ,
Мардро саргашта дорад ихтилофоти сумут. *Анварӣ*

**хатти муставӣ** *мат.* хатти рост, хатти мустақим.

То ҳарфи бенуқат буваду ҳарфи бонуқат,
То хатти муставӣ буваду хатти мунҳанӣ. *Манучеҳрӣ*

**муставӣ сохтан** рост ва дуруст кардан.

Ба таъҷил дар иморати он кӯшида муставӣ сохт.
*«Равзат-ус-сафо»*

3. дуруст, солим, сиҳҳат.

Гуфт: Охир он Масеҳо на туӣ,
Қи шавад кӯру кар аз ту муставӣ. *Румӣ*

4. баробар.

Пас зобита дар ин боб он, ки шабу рӯзро тақсим мекунанд ба сооти муставӣ ва муаввиҷ.
*Аҳмади Дониш*

**МУСТАВҲИШ** *а.* مستوحش ваҳшатгиранда, раманда, ҳаросанда, дуригузинанда.

Гар бикушӣ, бандаем в-ар бинавозӣ, равост,
Мо ба ту мустаънисем, ту ба чӣ муставҳишӣ? *Саъдӣ*

**МУСТАВҶИБ** *а.* مستوجب лоиқ, сазовор.

Аз амир Ҷарас пурсиданд, ки ин чӣ гуноҳ карда буд? — Гуфт: Гуноҳи азим карда буд, ки муставҷиби куштан аст. *«Таърихи Табарӣ»*

Нақди сӯфӣ на ҳама софии беғаш бошад,
Эй басо, хирқа, ки муставҷиби оташ бошад. *Ҳофиз*

Феъли бад муставҷиби ҷазост ва амали нек боиси ато. *Аҳмади Дониш*

**МУСТАДИЛ(Л)** *а.* مستدل далел талабкунанда, ҳуҷҷатталаб.

Далел он аст, ки восита шавад, то мустадилро ба мадлул расонад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУСТАДИР** *а.* مستدیر доиравӣ, доирашакл, мудаввар, гирда.

Он ҷо доираи вуҷуд бо ҳам расида бошад монанди хатти мустадир, ки аз нуқта оғоз карда бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

З-оби софӣ шуд мусанно шохи гул паргорвор,
Шаклҳои мустадир ангехт з-он паргор гул. *Ҷомӣ*

**фалаки мустадир** *кинoя аз* осмон.

Халқ ба ҷуз қурси моҳу хур бар моидаи фалаки мустадир надидӣ. *Восифӣ*

**МУСТАДОМ** *а.* مستدام давомнок; доимӣ, ҳамешагӣ.

Дар даври ғуссаҳои ту, к-он мустадом бод
Фориғ зи шодкомию осуда аз ғамем.
*Камоли Хуҷандӣ*

Соиб, зи шукри теғи шаҳодат мабанд лаб,
Қ-ин умри панҷрӯза аз ӯ мустадом шуд. *Соиб*

**МУСТАДЪО** *а.* مستدعا дархост, хоҳиш, илтимос.

Мустадъо он аст, ки он азиз мутаваҷҷеҳи Огра шавад. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАДЪӢ** *а.* مستدعی дархосткунанда, хоҳанда.

**МУСТАЗОД** *а.* مستزاد **1.** зиёд кардашуда, афзун кардашуда.

Мар-туро, эй ҳам ба даъвӣ мустазод,
Ин бад астат эътиқоду иҷтиҳод. *Румӣ*

**2.** *адш.* шакли шеърӣ, ки дар охири ҳар мисраъ чанд калимае (ё фикраҳои ҳамвазн) илова карда мешавад. Мисол:

Дар хоб ҷамоли ёри худ медидам —
Дар айни сафо,
В-аз боғи висоли ӯ гуле мечидам, —
Бе хори ҷафо,
Мурғи саҳарӣ зи хоб бедорам кард, —
Гӯё зи ҳасад,
Эй кош ки бедор намегардидам, —
То рӯзи ҷазо.*

**МУСТАЗҲИР** *а.* مستظهر **1.** ёриталабанда аз касе; дилпуршуда, умедвор ба касе, чизе.

Ҳар кӣ ёре ноаҳл гирад ва ба ёрии нодон мустазҳир гардад, бад-ӯ он расад, ки бад-он боғбон расид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *маҷ.* бархурдор, баҳравар.

Мазмуни нома он, ки: Шунидам, ки дар маҷлиси Хоразмшоҳ чанд касанд аз аҳли фазл, ки адимуннозиранд...; бояд ки эшонро ба маҷлиси мо фиристӣ, то... мо ба улум ва кифояти эшон мустазҳир шавем. *Низомии Арӯзӣ*

**МУСТАИД(Д)** *а.* مستعد **1.** соҳибистеъдод, қобилиятнок.

Дар ин мухтасар ёд кардем, то мустаиддон аз он баҳрабар гарданд. *Убайди Зоконӣ*

...Ба ғоят марди мустаид ва қобилу фозил буда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** *маҷ.* лоиқ, сазовор (-и чизе); қобил (-и чизе).

Шоҳ Довуди Салҷуқӣ... дувоздаҳ писар дошт, ҳама мустаидди подшоҳӣ. *«Хористон»*

То кулӯча мустаидди ҳазрати ҳалво шавад,
Дар хамири тинаташ ҳар дам мухаммар мекунанд.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**3.** омода, тайёр, ҳозир.

[Ҳалокухон] фармуд... агар то панҷ рӯз ба хидмат нарасад, қалъаҳоро мӯҳкам кунад ва корзорро мустаид бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Султон Масъуд ночор сафҳо тартиб дода, мустаидди қитол шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАИН** *а.* مستعین ионатхоҳ, ёриталаб.

Эй ҳама ҳастӣ, ки ҳаст аз кафи ту мустаор,
Нест ниёзе, ки ҳаст бар дари ту мустаин. *Хоқонӣ*

**МУСТАИР** *а.* مستعیر ба орият гиранда, ба амонат гиранда.

Сарв аз ақиқ бошад, кӯҳ аз қифор бошад,
Ин мустаир бошад, он мустаор бошад. *Манучеҳрӣ*

**МУСТАИРӢ** مستعیری ба ориятгирӣ, ба амонатгирӣ.

Ӯ чароғи хеш бирбояд, ки то
Ту бидонӣ мустаирӣ, эй фато! *Румӣ*

**МУСТАКБИР** *а.* مستکبر мутакаббир, мағрур, гарданфароз.

Зи мустакбирони диловар матарс,
Аз он, к-ӯ битарсад зи довар, — битарс. *Саъдӣ*

**МУСТАКМИЛ** *а.* مستکمل толиби камол, камолотталаб.

**МУСТАКРАҲ** *а.* مستکره кареҳ, зишт, хунук.

[Шер гуфт:] Ҳар чӣ хилофи мурувват... аст, [ту — шағол] онро мустакраҳ мешуморӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСТАКРЕҲ** *а.* مستکره он кӣ аз чизе кароҳат дорад.

**МУСТАЛАҲ** *а.* مصطلح ҳамчун истилоҳ кор фармудашуда; ҳамчун ибораи маҷозӣ (идиома) кор фармудашуда.

**МУСТАЛАҲОТ** *а.* مصطلحات *ҷ.* мусталаҳ истилоҳҳо; ибораҳои маҷозӣ, идиомаҳо.

**МУСТАЛЗИМ** *а.* مستلزم он чи ки чизи дигареро ба худ лозим мегардонад; сабабгор, боис, сабаб.

...Аз барои амре мегирьям, ки изҳори он мусталзими маъзаллат ва хорист. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАМАНД** مستمند **1.** ғамгин, андӯҳгин.

Агар мустаманданд, агар шодмон,
Шудам дар гумон аз бади бадгумон. *Фирдавсӣ*

**2.** бечора, оҷиз; мӯҳтоҷ.

Қори дарвеши мустаманд барор,
Ки туро низ корҳо бошад. *Саъдӣ*

Ҳар барги токи нопокаш панҷаест кушода ба қасди гирифтани домани дардманде ва ҳар бехи анҷиру нокаш камандест барои гардани фақири мустаманде. *Восифӣ*

**3.** *маҷ.* ошиқ, гирифтор.

Агар рӯй бипӯшӣ ва гӯсфанде бикушӣ, беҳ аст аз он, ки рӯй бикушоӣ ва аз ҳар тараф мустаманде бикушӣ. *«Хористон»*

Мустамандони ғаматро ранг бину ҳол пурс.
*Зарбулмасал*

**МУСТАМАНДӢ** مستمندی 1. ғамгинӣ; 2. бечорагӣ, бенавоӣ, тиҳидастӣ.

Эй дил, ин бечорагию мустамандӣ то ба кай,
Чун надорӣ рӯи дармон, дардмандӣ то ба кай?
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУСТАМЕЪ** *а.* مستمع истимоъкунанда, шунаванда, гӯшкунанда.

Фаҳми сухан чун накунад мустамеъ,
Қуввати нутқ аз мутакаллим равад. *Саъдӣ*

Яке аз донишмандон гӯяд, ки вақте маҷлис медоштам ва дар замини дили мустамеон тухми иродат мекоштам. *Ҷомӣ*

**МУСТАМИД(Д)** *а.* مستمد ёрихоҳ, ёриталабанда.

**МУСТАМИР(Р)** *а.* مستمر 1. доимӣ; устувор, пойдор; давомдор; паёпай; **мустамир будан** *бар (ё дар) чизе* давом кардан дар коре, давом додан кореро.

Абӯалӣ ҳамчунон бар одати замим ва хулқи лаими хеш мустамир буд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. муқаррарӣ, маъмул, ҷорӣ.

Ва ин ҳукм дар ҷумлагии аҷсом мустамир ва ом бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Чун ин қоида мустамир гашт ва ин расм тақаррур пазируфт, дил аз фарзандон бар бояд канд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Имодулмулк ба тариқи қонуни мустамир умаро ва аъёнро хилъатҳо дода тасаллӣ мекард.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАМОЛ** *а.* مستمال ба тарафи худ кашидашуда, майл додашуда, моил кардашуда.

Подшоҳ низ сиддиқ ва зиндиқ, олим ва ҷоҳил ва ориф ва ом — ҳамаро бар ҳиммати хеш мустамол дорад. *Аҳмади Дониш*

**мустамол гардонидан** (*ё* **сохтан**) ба тарафи худ кашидан, ба худ ҷалб кардан; дилдорӣ додан.

Мавлоно Абдурраҳим, ки дар он балда буд, ӯро мустамол гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Салимшоҳ ... дар авоили ҷулус дари хизона бикушод ва ба халқ инъомот дода, мустамол сохт.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАМСАК** *а.* مستمسک далел, асос, такья.

*Зи ту саррииштаи корам кашад рӯзе ба ҳайронӣ,*
*Дар ин маънӣ надорам ҷуз сари зулфи ту мустамсак. Ҷомӣ*

**МУСТАНАД** *а.* مستند он чӣ буньёди мустаҳкам дорад; асоснок, пойдор, ба санадҳо асосьёфта.

Хонаи мустанад сохтанд. *Табарӣ*

**МУСТАНИР** *а.* مستنیر 1. мунаввар кардашуда, мунаввар.

Шуд мустанир чун зи рухи фаррухи ту моҳ,
Кард иқтибоси нур зи рӯи ту офтоб. *Восифӣ*

2. дурахшон, тобон.

Моҳи мунирро мунхасиф ва хуршеди мустанир мункасиф дид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАНКАР** *а.* مستنکر зишт, нохуш.

*Ин талаб назди эшон бисьёр мустанкар ва мустаъбад менамуд. «Равзат-ус-сафо»*

Қадархон, ки ба мазиди шавкат ва убуҳҳат мумтоз буд, ин маъниро мустанкар шумурда, дар дафъи Элакхон бо хонони Туркистон ва аъёни мулк машварат фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАНШИҚ** *а.* مستنشق он кӣ об ё ҳаво ё даворо ба худ фурӯ мекашад; бӯянда.

Нофаи мушкафшони маноқибаш машомоти мустаншиқони равоеҳи ахборро муанбар гардонидӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Обҳои босафояш чашмаи ҳайвонро ба **хоки сиёҳ** нишонда ва мустаншиқи ҳавои ҷонфазояш нафаси ҷонбахши Масеҳоро боди ҳаво пиндошта. *Восифӣ*

**МУСТАНҚО** *а.* مستنقی‖مستنقا пок, покиза.

З-он ки ҳалво гармию сафро кунад,
Силияш аз хубс мустанқо кунад. *Румӣ*

**МУСТАНҶИМ** *а.* مستنجم 1. талабкунандаи рӯшноӣ; 2. равшан, дурахшон, фурӯзон.

Дуди пайваста ҳам аз ҳезум бувад,
Қай зи оташҳои мустанҷим бувад. *Румӣ*

**МУСТАОН** *а.* مستعان 1. он кӣ аз ӯ ионат металабанд, он кӣ аз ӯ ёрӣ мепурсанд.

Хоҳад зи ту истионатеро,
Беҳтар зи ту мустаон надидаст. *Хоқонӣ*

2. *д.* яке аз сифатҳои худо.

Поянда бод умри ту аз фазли мустаон,
Ҳарчанд ҳаст умри ҳама халқ мустаор. *Муиззӣ*

**МУСТАОР** *а.* مستعار 1. ориятӣ, ба орият гирифташуда, амонат гирифташуда, иратӣ.

Намехоҳам ин хилъати мустаор,
Ба умри дигар кун ато ин шиор. *Ҷомӣ*

Нудӣ рӯзе вайро гуфт, ки китобҳое, ки пеши ту мустаор аст, ба худовандаш боздеҳ. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* муваққатӣ.

... Қ-ин тилисми нафасшумори ман аст,
Мухбири умри мустаори ман аст. *Бедил*

Ду-се рӯзе дар зиндагии мустаор ба осоиш бигузаронанд. *Аҳмади Дониш*

3. иқтибоскардашуда аз маҳсули каси дигар.

Ҳон, то сипар наяфганӣ аз ҳамлаи фасеҳ,
К-ӯро ҷуз ин муболағаи мустаор нест. *Саъдӣ*

**МУСТАРАД** *а.* مسترد пас гардондашаванда.

Ҳар кӣ он ҷо бигзарад, зар мебарад,
Нест ҳадья мухлисонро мустарад. *Румӣ*

**МУСТАРАҚ‖МУСТАРИҚ** *а.* مسترق дуздидашуда.

**МУСТАРАҚА‖МУСТАРИҚА** *а.* مسترقه *муаннаси* мустараҳ; **айёми мустарақа** *ниг.* **хамса (хамсаи масруқа).**

Бад-ин шаҳр зилзила афтод, ки шаб дар айёми мустарақа буд. *Носири Хисрав*

**МУСТАРЕҲ** *а.* مستریح роҳаткунанда, осуда, фориғбол.

Маро ду дида ба роҳу ду гӯш бар пайғом,
Ту мустареҳу ба афсӯс меравад айём. *Саъдӣ*

**МУСТАРИМ(М)** *а.* مسترم 1. толиби ислоҳ ва дурусткунӣ; 2. *маҷ.* фақиру бечора.

Хору мазмуму мустарим боши,
Дар ҳама ҳол некмаҳзар боши. *Саъдӣ*

**МУСТАРИҚ** *а.* مسترق *ниг.* мустарақ.

**МУСТАРИҚА** *а.* مسترقه *ниг.* мустарақа.

**МУСТАРОҲ** *а.* مستراح 1. ҷои осоиш ва роҳат; 2. *маҷ.* халоҷо, ҳоҷатхона.

Ҳеҷ оқил афканад дурри самин
Дар миёни мустароҳи пурчамин? *Румӣ*

◇ **ин мустароҳ** *киноя аз* дунъё.
Чу мурғ аз паи кӯч баркаш ҷаноҳ,
Машав масти роҳ андар ин мустароҳ. *Низомӣ*

**МУСТАРШИД** *а.* مسترشد ҷӯяндаи иршод, толиби раҳнамой, ҳидоятхоҳ.

Илм ба он ба вуслаи амал нишинад ва мӯҷиби наҷоти толиби мустаршид аз маҳоликн разоил бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУСТАСВАБ** *а.* مستصوب савоб шумурдашуда, саҳеҳ ва дуруст донисташуда.

Малик Алоуддин ин раъй мустасваб донистa, аз ҷой наҷунбид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАСНО** *а.* مستثنی||مستثنا истисношуда; барчаста, мумтоз.

Нест мақбули ман аз халқи ҷаҳон илло ту,
Бадале нест туро, аз ҳама мустасноӣ. *Фузулӣ*

...ва ба рутбаи рафеи тамьиз ва фазилат аз фавозили замон мумтоз ва мустасно омада. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАСЪИД** *а.* مستسعد 1. толиби саодат, саодатҷӯӣ; 2. *маҷ.* шарафманд, мушарраф; баҳравар.

Гар касе мегуфташон: Ин сӯ равед,
То аз ин ашҷор мустасъид шавед... *Румӣ*

Он кист, ки ба ин саодат мустасъид хоҳад шуд? *Авфӣ*

**мустасъид шудан** мушарраф гардидан.

Дар мулозамати хоҷа мутаваҷҷеҳи он остон гардидам ва [ба] мулоқот ва илтифоти он мустасъид шудам. *Восифӣ*

**МУСТАСҚӢ** *а.* مستسقی 1. толиби об, ташна; он кӣ аз об хӯрдан сер намешавад.

Дар кӯза нигар ба шакли мустасқӣ,
Мустасқиро чӣ роҳат аз кӯза. *Хоқонӣ*

Дили ушшоқ мустасқӣ мисол аст,
Висоли дӯст чун оби зулол аст. *Ҳозиқ*

2. гирифтори бемории истисқо (обхӯра).

Гуфтам: Магар ба васл раҳоӣ бувад зи ишқ,
Бе ҳосил аст хӯрдани мустасқӣ обро. *Саъдӣ*

**МУСТАТБЕЪ** *а.* مستتبع сабабгор, боис.

Ӯро аз ҳайф ва зулм, ки ломаҳола мустатбеи харобии мулк ва заволи салтанат аст, боздоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАТЕЪ** *а.* مستطيع соҳиби иститоат, соҳиби қудрат; тавонгар, доро.

Ҳам Мусӣ аз саноати ӯ гашта мустатеъ,
Ҳам Одам аз шафоати ӯ буда муҷтабо. *Хоқонӣ*

Он мард мустатеъ шуд, занро гуфт, ки ман ба зиёрат меравам ва ҳама чиз муҳайёст. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУСТАТИЛ** *а.* مستطيل 1. дарозкашида, дароз, дарозрӯя.

Аз тира шаб баромада рахшону мустатил,
Чун субҳи козиб асту зи меҳр анвар омада. *Восифӣ*

Худ набошад офтоберо далел
Ғайри нури офтоби мустатил. *Румӣ*

2. *мат.* шакли чоркунҷаи дарозрӯя.

**МУСТАТИМ(М)** *а.* مستتم толиби тамомият, хоҳони комилӣ.

Пас фитодам з-он камили мустатим
Аз фани золе ба зиндони раҳим. *Румӣ*

**МУСТАТИР I** *а.* مستتر мастур, пӯшида; пинҳон, ниҳуфта.

Маъданиёту филиззотро, ки дар ҷиболу маодин мустатир буд, ба саҳрои зуҳур оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАТИР II** *а.* مستطير 1. ба ҳар тараф паҳншаванда; 2. баҳрамандшаванда, файзьёб.

Аз офтоби фазлаш чун м у с т а т и р набвӣ,
Қай аз фурӯзиши ту кас мустатир бошад. *Шамси Табрезӣ*

**МУСТАТОБ** *а.* مستطاب пок, покиза.

Гар қазо андохт моро дар азоб,
Кай равад он табъу хӯи мустатоб. *Румӣ*

**МУСТАТРИФ** *а.* مستطرف навигариҷӯянда, шигифтиписанд, аҷобатписанд.

Аммо шоир бояд ки... дар анвои улум мутанаввеъ бошад ва дар атрофи русум мустатриф. *Низомии Арӯзӣ*

**МУСТАФИД** *а.* مستفيد фоидабаранда, баҳраманд.

Бад-ин ҳикоят, ки гуфтӣ, мустафид гаштам ва амсоли маро ҳама умр ин насиҳат ба кор ояд. *Саъдӣ*

Гуфт: Чаро намехонед ва фақиронро мустафид намегардонед? *Восифӣ*

Ба шуҳуди маротиби аҳвол
Табъҳо гашт мустафиди камол. *Бедил*

**МУСТАФИЗ** *а.* مستفيض 1. интишорьёбанда, паҳншаванда, паҳн.

Ин хабар шоеъ ва мустафиз кунад, чунон ки ба дуру наздик расад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Хабари вусули роёти ҷаҳонгир дар атроф шоеъ ва мустафиз гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. муфассал.

Қиссаи Юнус дароз асту ариз,
Вақти хоб асту ҳадиси мустафиз. *Румӣ*

**МУСТАФО** *а.* مصطفی 1. баргузида; 2. *д.* яке аз лақабҳои Муҳаммади пайғамбар.

**МУСТАФОД** *а.* مستفاد 1. фоида гирифташуда, истифодашуда; 2. *маҷ.* мафҳум ва маълум шуда, мафҳум, маълум.

Ҳаст воҷиб мадҳи ту, к-аз ҷумлаи исфаҳбудон
Сирати ту мустафоду расми ту мустаҳсан аст. *Муиззӣ*

Аз «Таърихи Муборакшоҳӣ» мустафод мегардад, ки Муҳаммадшоҳ ... Малик Сарвари хоҷасаройро мансаби вазорат дод. *«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАФТӢ** *а.* مستفتی фатво талабанда (аз қозӣ).

Яке ба тариқи мустафтӣ савол мекард. *Аҳмади Дониш*

**МУСТАХАФ(Ф)** *а.* مستخف **1.** сабук шумурдашуда; **2.** хор ва ҳақир шумурдашуда, хор, залил.

Фавқии он ҷост аз рӯи шараф,
Ҷои дур аз садр бошад мустахаф. *Румӣ*

**МУСТАХБИР** *а.* مستخبر хабаргир, хабарҷӯй; тафтиш ва тадқиққунанда.

Мустахбиронро ба атроф фиристоданд ва он овоза дурӯғ буд ва дигар бор [Ғозон] андешаи азимати тарафи Озарбойҷон фармуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мустахбирони осор** *киноя аз* мутолиакунандагони асарҳо, ҷӯяндагон.

Нигорандаи ин сутур тариқи эҷоз пеш гирифта, хулосаи онро дар ин мақом сабт менамояд, то мустахбирони осор ... мустафид бошанд. *«Таърихи Фаришта»*

Барои мустамеони ахбор ва мустахбирони осор пӯшида намонад ... *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАХЛАС** *а.* مستخلص халосшуда, халосиёфта, раҳошуда, озодшуда; **мустахлас гардонидан** озод кардан.

Қабутар гуфт: Эй салимдил, агар ман ҳилате донистаме, худро аз банд мустахлас гардонидаме. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСТАХРАҶ** *а.* مستخرج хориҷ кардашуда, аз чизе баровардашуда; ҳосил кардашуда.

Бад-ин ҷавоб фармуда, ки ба тариқи санъати мазкур рубой ва матлаъ мустахраҷ мегардад, ҳар мисраи он муаммост. *Восифӣ*

**МУСТАШОР** *а.* مستشار касе, ки аз ӯ машварат ва маслиҳат мепурсанд, соҳиби машварат.

Қоршинос гуфт: На ҳар мусташоре мӯътаман бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУСТАШРАФ** *а.* مستشرف шарафманд, баландқадр.

Қолаи маъюбу қалби кисабур,
Қолаи пурсуду мусташраф чу дур. *Румӣ*

**МУСТАШЪИР** *а.* مستشعر **1.** пайбаранда, ҳискунанда; огоҳ, хабардор.

Мунтасир аз ин қазия мусташъир шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. тарс ҳискунанда, таваҳҳумкунанда.

Аз тарафи ин туркмонон мусташъир буд, зеро ки беадад буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Нуқой аз он суханҳо хоиф ва мусташъир гашт ва рухсори ӯ зард шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Маҷдулмулк чун бар мисли он ҳаракот иқдом намуда буд, андешаманд ва мусташъир буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСТАЪЛӢ** *а.* مستعلی **1.** баландшуда, баландшаванда, олигардида; **2.** *маҷ.* сардор.

Пурсид, ки Юсуфро бар ҷӣ сон гузаштӣ? — Гуфт: Бар мамолик муставлӣ ва бар халоиқ мустаъли. *«Равзат-ус-сафо»*

Васият кард, ки бар авҷи салтанат мустаълӣ гардӣ ва зилли иноят бар сари бозмондагони хонадони макрамат мабсут гардонӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАЪМАЛ** *а.* مستعمل **1.** истеъмольёфта, истеъмольёбанда, ба кор бурдашуда, ба кор бурдашаванда.

Баъзе аз он аҷзо финафсиҳӣ мустаъмал бошад муносиби мақсуд. *Ҷомӣ*

2. кӯҳна; ифлос, олуда.

Машраби ишқ чу бошад, чӣ ғам аз таъни ҳасуд,
Баҳри жарф аз даҳани саг нашавад мустаъмал. *Ҷомӣ*

**МУСТАЪНИС** *а.* مستأنس унсгиранда, улфатгирифта.

Бо ҳақ мустаънис шавад ва табиаташ ... аз дурӯғ мутанаффир гардад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Қашқарбахшӣ ... пайғоми Бойду расонид, ки таваққӯъ чунон буд, ки аҳди мулоқотро тоза гардонем ва даме ба муҳовараи ҳамдигар мустаънис шавем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСТАЪСАЛ** *а.* مستأصل решакан кардашуда; нест кардашуда, вайронкардашуда.

[Искандар] гуфт: ... Ҳар душмане, ки ба ман рӯй оварад ва маро хабар накунад, ба ҳамлаи аввал лашкарро мустаъсал гардонад. *«Хористон»*

Тоҳир хавориҷи Хуросонро маҳҳур ва мустаъсал сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАЪҶИЛ** *а.* مستعجل **1.** аҷалакунанда, шитобанда; шитобкор.

Ба дастгирии афтодагону мӯҳтоҷон
Чунон ки дӯст ба дидори дӯст мустаъҷил. *Саъдӣ*

Гаронмоя умрам, ки мустаъҷил аст,
Зи миқоти сӣ карда рӯ дар чил аст. *Ҷомӣ*

**мустаъҷил будан** аҷала кардан, шитобидан.

Бинобар он ки султон мустаъҷил буд, ба тафаҳхуси қалъа машғул нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. бо шитоб, бо аҷала.

[Обоқохон] аз саропарда берун рафт ва муғуле азим ҷалд ва фасеҳро талаб дошт ва бо ӯ мувозаа кард, то ба шеваи элчиён мустаъҷил дар боргоҳ ояд ва он суханҳо бозронад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСТАҒАЛ** *а.* مستغل замине, ки ғалла корида мешавад.

**МУСТАҒАЛЛОТ** *а.* مستغلات *ҷ.* **мустағал.**

Абӯмуслим ӯро бикушт ва аҳли байти ӯро, зиёот ва мустағаллоти ӯро ба баниёти бинни Тағшода дод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳамчунин дорулқироат ва дорушшифо эҳдос намуда ва мустағаллоти марғуб бар ин мавозеъ вақф кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАҒНӢ** *а.* مستغنی ғайри мӯҳтоҷ, бениёз; бой, давлатманд, тавонгар, доро.

Аз моли дунё туро мустағнӣ гардонам. *Авфӣ*

Девони Қамолиддин Исмоил назди фузало қадре дорад ва камоли ӯ аз васф мустағнист. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Сифла мустағнию сахӣ мӯхтоҷ —
Ин тағобун зи бахшиши қадар аст. *Хоқонӣ*

**МУСТАҒОС** *а.* مستغاث касе, ки барои ёрӣ чеғ зада мешавад; он ки аз ӯ ионат ва дастгирӣ металабанд; **ал-мустағос!** эй дод, фарьёд!

Эй зи ту хуш ҳам зукуру ҳам унос,
Дод кун: вал-мустағос, ал-мустағос! *Румӣ*

**МУСТАҒРИҚ||МУСТАҒРАҚ** *а.* مستغرق ғарқшуда, фурӯрафта; *маҷ.* саргарми тамом ба коре ё чизе.

Фарсуда ҷисм ғарқа ба хун зери хоку ман
Мустағрақи мушоҳадаи қотилам ҳанӯз. *Ҷомӣ*

Он ғофил дар андешае мустағрақ шуда, аз он ҳол хабар надорад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Мақоме кард Лайлӣ дар хаёлаш,
Ки шуд мустағрақи ҳусну ҷамолаш.
*Бадрии Кашмирӣ*

**МУСТАҒФИР** *а.* مستغفر мағфиратталаб, омурзиш пурсанда.

Чун ки лутфи ту гунаҳсӯзи гунаҳгорон аст,
Ту маро тоибу мустағфири ғаффор магир.
*Шамси Табрезӣ*

**МУСТАҚАР(Р)** *а.* مستقر **1.** қароргоҳ; ҷои истиқомати доимӣ.

Арсаи дил, ки нек вайрон аст,
Ғами ӯро ҳамеша мустақар аст. *Анварӣ*

**2.** марказ, пойтахти мамлакат.

Дар шонздаҳӯми шаъбон ба мустақарри шараф ва давлат расида, он балдаи тайиба таровати равзаи ризвон ёфт. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУСТАҚБАЛ** *а.* مستقبل **1.** оянда.

Малик гуфт: ... Дар мустақбал бе мушоварату истиҷозат мисол нахоҳам дод. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Ҳоли мустақбалу мозист аён дар ошиқ
Он чи дар лавҳи дили мост, на дар ҷоми Ҷам аст.
*Туғрал*

**2.** *грам.* замони оянда.

**МУСТАҚБАҲ** *а.* مستقبح қабеҳ ва зишт шумурдашуда; зишт, қабеҳ.

Яке бар сари роҳе маст хуфта буд ва зимоми ихтиёраш аз даст рафта; обиде бар вай гузар кард ва бар ҳоли мустақбаҳи ӯ назар кард. *Саъдӣ*

**МУСТАҚБИЛ** *а.* مستقبل **1.** рӯ ба тарафи чизе оваранда.

Бирафтанд мустақбили лашкараш,
Ба гардан ниҳоданд маҳди зараш. *Ҷомӣ*

**2.** пешоянда; пешвозгиранда.

**МУСТАҚИЛ(Л)** *а.* مستقل касе, ки кори худро озодона, ба сари худ пеш мебарад; мухтор, соҳибихтиёр.

Ин ҳама аз он аст, ки моро малике мустақил нест.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**МУСТАҚИМ** *а.* مستقیم **1.** рост.

Некхоҳонаш зи ҳар офат салим,
Бар тариқи некхоҳӣ мустақим. *Ҷомӣ*

**хатти мустақим** *мат.* хати рост.

Чунон ки гӯянд андар ҳандаса, ки ҳар хатти мустақим, ки бар хатти мустақим истад, ду зовия кунад чун ду қоима. *Ибни Сино*

**2.** истиқоматкунанда, бошанда, қарорьёбанда, ҷойгир.

Чун Саломон гашт таслими ҳаким,
Зери зилли рифъаташ шуд мустақим. *Ҷомӣ*

Он пайкаре, ки буд муҷассам зи нури ақл,
Имрӯз зери хоки лаҳад мустақим шуд. *Савдо*

**3.** рост, росткор.

Ҳамерав бар ин сирати мустақим,
Ҳамезӣ зи офоти гетӣ салим. *Ҷомӣ*

**4.** дуруст, саҳеҳ.

Умури маоши ман мунтазам аст ва аҳвол мустақим. *Авфӣ*

Чу оҳанги барбат бувад мустақим,
Кай аз дасти мутриб хӯрад гӯшмол. *Саъдӣ*

**мустақим будани мизоҷ** мӯътадил ва солим будани мизоҷ (табиат).

Файласуфони Юнон гуфтаанд: Мизоҷ агарчи мустақим бувад, эътимоди бақоро нашояд ва мараз агарчи ҳоил бувад, далолати куллӣ бар ҳалок накунад. *Саъдӣ*

**5.** устувор, қоим.

Бар тибқи аҳду паймон мустақим будан фавоиди мавфур ва самароти номаҳсур дорад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**рои мустақим** фикри қатъӣ, фикри устувор.

**МУСТАҚИР(Р)** *а.* مستقر қароргирифта (дар ҷое), ҷойгиршуда; устувор, мустаҳкам.

... Қ-он сари кӯҳи баланде мустақир
Ҳаст хуршеди саҳарро мунтазир. *Румӣ*

Аммо сабот он бувад, ки нафсро қуввати муқовамати олом ва шадоид мустақир шуда бошад, то аз ориз шудани амсоли он шикаста нагардад.
«*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУСТАҲАБ(Б)** *а.* مستحب **1.** дӯст дошташуда, некӯ, писандида, мақбул.

Агар ту майли муҳаббат кунӣ в-агар накунӣ,
Ман аз ту рӯй напечам, ки мустаҳабби манӣ. *Саъдӣ*

**2.** *д.* ибодате, ки иҷро карданаш савоб дошта, аммо тарк карданаш гуноҳ набошад.

**МУСТАҲАҚ(Қ)** *а.* مستحق **1.** лоиқ, сазовор, шоёни чизе.

Яъқуб гуфт: Ту лоиқи онӣ, ки туро тартиб кунанд ва мустаҳаққи он, ки муҳимми туро тамшият диҳанд. «*Ахлоқи Муҳсинӣ*»

Лофи ишқу гила аз ёр, — зиҳӣ лофи дурӯғ,
Ишқбозони чунин мустаҳақи ҳиҷронанд. *Ҳофиз*

**2.** мӯҳтоҷ, фақир.

Ту соҳибдавлатӣ, ман мустаҳаққам,
Закоти ҳусн деҳ, ҳақ дорам имшаб. *Ҳофиз*

Бад-ӯ гуфтанд, к-эй мискини мазлум,
Набуда мустаҳаққе чун ту маҳрум. *Ҷомӣ*

**МУСТАҲДАС** *а.* مستحدث нав ба вуҷудомада, нав пайдошуда; навбуньёд.

**МУСТАҲДАСОТ** *а.* مستحدثات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* мустаҳдас; **2.** бинокориҳо.

Аз мустаҳдасоти атобак Абиш мадрасае буд дар кӯи Таноббофони Шероз. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУСТАҲЗӢ** *а.* مستهزئ истеҳзокунанда, масхаракунанда, ришхандкунанда.

**МУСТАҲИЛ** I *а.* مستحيل маҳол, номумкин.

Воҷиб асту ҷоиз асту мустаҳил,
Ту васатро гир дар ҳазм, эй дахил! *Румӣ*

... Сулаймон бар вай мутағайир нашуд ва инкор накард, вайро он мустаҳил наёмад ва ин ба ҳеҷ ҳол мӯъҷиза набуд. *Ҷомӣ*

**МУСТАҲИЛ** II *а.* مستحيل аз ҳоле ба ҳоле гарданда.

Ба сабаби иштиғоли ноира ҳарорати ғазаби ҷавҳари рӯҳ эҳтироқ ёбад ва аз бухорият ва духоният мустаҳил шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ғами буньёди обу гил чӣ хӯрӣ,
Дами гардуни мустаҳил чӣ хӯрӣ? *Хоқонӣ*

**МУСТАҲИЛ** III||**МУСТАҲИЛЛ** *а.* مستحل ҳама чизро ба худ равобинанда; ноҳақ тасарруфкунанда.

Ҳар кӣ ӯ хирарою мустаҳил аст,
Гар бидуздад зи шеъри ман, биҳил аст. *Саноӣ*

Қасд карда ба хуни содадилон
Инчунин нокасону мустаҳилон. *Саноӣ*

**МУСТАҲИЛОТ** *а.* مستحيلات *ҷ.* **мустаҳил** I чизҳои маҳол ва номумкин.

Хулуд дар ин ҷаҳон аз мустаҳилот аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

Халке... мегӯянд: Бар вафқи муддао дар ғояти фасоҳат ва балоғат дар бадеҳа иншо намоянд, баъзе инро бовар намедоранд ва аз мустаҳилот мешуморанд. *Восифӣ*

**МУСТАҲИС(С)** *а.* مستحث **1.** барангезанда; **2.** *д.* яке аз сифатҳои худо.

Дар камоли сунъи поки мустаҳис
Иллати ҳодис чӣ гунҷад бо ҳадис. *Румӣ*

**МУСТАҲКАМ** *а.* مستحكم устувор, маҳкам.

Олимро нашояд, ки сафоҳат аз омӣ ба ҳилм даргузаронад, ки ҳар ду тараф зиён дорад, ҳайбати ин кам шавад ва ҷаҳли он мустаҳкам. *Саъдӣ*

[Салотини мутақаддам] даври бемадори худҳоро мисли даври чархи муалло мӯҳкаму мустаҳкам ангошта. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**МУСТАҲЛИК** *а.* مستهلك ба ҳалокат расанда, нобудшаванда; фонӣ, нестшаванда.

Дар шиками моҳӣ... чунон ночиз ва мустаҳлик шуданд, ки аз эшон ҳаргиз хабаре ва асаре... ба соҳили бақо нарасида. *Ҷомӣ*

Дил дар сатавоти ишқи ӯ мустаҳлик,
Ҷон дар ғалаботи шавқи ӯ мустағриқ. *Ҷомӣ*

**МУСТАҲОМ** *а.* مستهام саргашта, ҳайрон; волаву шайдо; ғамгин.

Аз ҳеҷ равзане накунад дуд сар бурун,
Ҷуз дуди маргу дуди дили зору мустаҳом. *Восифӣ*

**МУСТАҲОН** *а.* مستهان иҳонатьёфта, хору залил шумурдашуда, таҳқирдида, хору ҳақир дар назари мардум.

Ту ба айби хеш бошӣ мустаҳон,
Айбҳои дигаронат чӣ зиён? *Шоҳидӣ*

**МУСТАҲСАН** *а.* مستحسن шоистаи таҳсин, нек ва писандида, маъқул.

Ахлоқи ситуда ва авсофи писандида аз ҳама афроди одамиён зебо ва мустаҳсан менамояд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Фазоили мустаҳсан ва хасоили марзия беш аз он аст, ки ҳама вақте онро дар назар тавон дошт.
*Аҳмади Дониш*

**мустаҳсан афтодан** хуш омадан, маъқул шудан.

Маликро ҳадиси Шамъун мустаҳсан афтод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ҳоле бар сабили куллӣ ин миқдор гуфта шуд, агар назди шумо мустаҳсан афтод ва қабул кунед, маро ва шуморо суд дорад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мустаҳсан доштан** маъқул донистан, писандидан.

Писар фармони модарро мустаҳсан дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАҲСАНА** *а.* مستحسنة *муаннаси* **мустаҳсан.**

Аз аҳкоми мустаҳсанаи султон яке он буд, ки дар қаламрави ӯ шароб нафурӯшанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУСТАҲФИЗ** *а.* مستحفظ муҳофизаткунанда, муҳофиз, нигаҳбон.

Оқбек ном, ки муддате мустаҳфизи қалъаи Омуя буд, ... ба бандагии Обқохон омад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУСТАҶИР** *а.* مستجير паноҳталабанда, паноҳҷӯянда, зинҳорхоҳ.

Он саг, ки аз такаббур кас ғайри худ набинад,
Аз лутфи кибриёӣ чун мустаҷир бошад?
*Шамси Табрезӣ*

**МУСТАҶМЕЪ** *а.* مستجمع ҷамъкунанда, фароҳамоваранда.

Пас, агар ин мавҷуд мустаҷмеи кулли камол аст, ҳар оина ба камолоти хеш моил бошад. *«Хористон»*

Адолат мустаҷмеи фазоил аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУСТАҶОБ** *а.* مستجاب *д.* иҷобатшуда, қабулшуда (дар бораи дуо).

Маҷнун чу чашми оҳу аз чашми халқ рам хӯрд,
Шуд мустаҷоб охир, Фонӣ, дуои Лайлӣ. *Фонӣ*

Гар дуои дардмандон мустаҷоб аст, эй ҳабиб,
Аз худо ҳаргиз нахоҳам хост ҷуз марги рақиб.
*Ҳилолӣ*

**МУСТАҶОБА** *а.* مستجابة *муаннаси* **мустаҷоб; адъияи мустаҷоба** *д.* дуоҳои қабулшаванда.

Табару чарх ва рӯин ва санги манҷаниқ ва фалохан чун адъияи мустаҷоба дар инсиод буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАҶОБУДДАЪВАТ** || **МУСТАҶОБУДДААВОТ** *а.* مستجاب الدعوات||مستجاب الدعوت *д.* одаме, ки дуои у аз тарафи худо қабул шудааст.

Дарвеше мустаҷобуддаъват дар Бағдод падид омад. *Саъдӣ*

Ҷамъе сулаҳои мустаҷобуддаавот буданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУСТАҶОР** *а.* مستجار он кӣ аз вай ёрмандӣ ва **паноҳ** *талаб карда мешавад.*

Сӯи худ кун ин хафошонро матор,
З-ин хафошишон бибахш, эй мустаҷор. *Румӣ*

**МУСТӢ** مستی гила, шикоят.

Мустӣ макун, ки нашнавад ӯ мустӣ,
Зорӣ макун, ки нашнавад ӯ зорӣ. *Рӯдакӣ*

Бода хӯру мастӣ кун, мустӣ чӣ кунӣ аз ғам,
Донӣ, ки беҳ аз мустӣ сад роҳ яке мастӣ. *Лабибӣ*

**МУСУЛМОН||МУСАЛМОН** مسلمان пайрави дини ислом, он кӣ ба дини ислом эътиқод дорад.

Қофири ишқ шудан — айни мусулмон шудан аст. *Ибни Ямин*

**МУСУЛМОНӢ** مسلمانی ба дини ислом мансуб будан; пайрави аҳкоми дини ислом.

Закоти лаб бидеҳ, эй номусулмон,
Ки як рукн аз мусулмонӣ закот аст. *Ҷомӣ*

**МУСӢ** *а.* مسی бадкирдор.

**МУСҚИТ** *а.* مسقط соқиткунанда; *маҷ.* беқадркунанда.

Қайди зинат мусқити фарру шукӯҳи хиерав аст,
Шери занҷирӣ зи шери беша камсавлаттар аст. *Фонӣ*

**МУСҲАФ||МАСҲАФ||МИСҲАФ** *а.* مصحف **1.** варақҳои саҳифабанд кардашуда; китоб; маҷмӯа.

Мусҳафҳои Қуръон биёварданд ва бар сари найзаҳо бибастанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба гирди орази моҳаш дамида сунбули тар,
Рухаш ба мусҳафи ҷадвалкашида мемонад. *Сайидо*

**2.** *д.* Қуръон.

Мусҳафу шамшер бияндохта,
Ҷому сурохӣ ивазаш хоста. *Низомӣ*

**МУСҲИЛ** *а.* مسهل *тиб.* давои дарунрон, давои исҳолкунанда.

[Ҳалокухон] аз дасти атиббои хитоӣ мусҳиле хӯрд, аз асари он ғашше пайдо шуд ва ба сакта адо кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТААББИД** *а.* متعبد ибодаткунанда, риёзаткаш, обид.

Яке аз мутааббидон дар беша зиндагонӣ кардӣ ва бори дарахтон хӯрдӣ. *Саъдӣ*

Қабк гуфт: Дар ин наздикӣ гурбаест зоҳиду рӯзадор ва мутааббиду камозор. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААВВИД** *а.* متعود одатпазир, хӯгиранда ба чизе.

Яке аз вузарои некмаҳзар ... рӯи шафоат бар замин ниҳоду гуфт: Сиёҳи бечораро дар ин хатое нест, ки соири бандагон ба навозиши худовандӣ мутааввиданд. *Саъдӣ*

**МУТААДДИБ** *а.* متأدب адабгиранда, тарбиятъёфта, боадаб.

**МУТААДДИД** *а.* متعدد ададнок, серадад, бисьёр.

Баҳодурхон ... дар ҳар шаҳре лангарҳои мутааддид... таъин фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

Ҳунари бисьёре дорам аз донистани назми аскар ва шинохтан ва мутарҷими(и) забонҳои мутааддид. *Аҳмади Дониш*

**МУТААДДИДА** *а.* متعدده *муаннаси* **мутааддид.**

Ва алҳақ акобир дар мавозеи мутааддида зикри авсоф ва шамоили он ҳазрат намуда. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТААДДИЯ** *а.* متعدية *муаннаси* **мутааддӣ.**

Ва маблағи харҷии мутааддия ба вай мебояд фиристод. (2) *Восифӣ*

**МУТААДДӢ** *а.* متعدی **1.** таҷовузкор, аз ҳадди худ таҷовузкунанда; ситамгар, золим.

[Музаффариддин] ҷавоб дод: ...Як хун авло, ки сад ҳазор, хосса чун золим ва мутааддӣ бувад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** расанда.

Аммо самъ қувватест тартиб дар асаби мутафарриқ, ки дар сатҳи симоъ аст, дарьёбад он савтеро, ки мутааддӣ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

**3.** *грам.* (феъли) мафъулталаб, гузаранда.

**МУТААЗЗИР** *а.* متعذر (кори) иҷрояш номумкин; мушкил, душвор; номумкин.

Ин маҳалла ҳама бисӯхт, чунон ки фурӯ нишондан мутааззир шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бод маънус буд, ба дарьё мутааззир буд рафтан,— ба роҳи хушк бирафтам. *Носири Хисрав*

Наздик омад, ки ҷаҳон хароб шавад ва сукунат дар он мутааззир гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУТААЗЗӢ** *а.* متعذی азияту азобкашанда, дар азоб.

Эшон низ дар ботин аз он муҳосара ва ҷанги ҳаррӯза мутааззӣ буданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТААЙИН** *а.* متعين **1.** таъиншуда; муқарраршуда.

Алӣ Баҳодур ба Бағдод даромада, ба ҳукумати он диёр ба мӯҷиби фармон мутааййин гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** намоянда, вакил; маъмур; бузургвор, мӯътабар.

Муовия гуфт: Аз қибали ман Амр мутааййин аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар он айём ба арзи Мутаваккил расонданд, ки Исо ибни Ҷаъфар ибни Осим, ки яке аз мутааййинони Бағдод буд, ба Абӯбакр... дашном додааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**мутааййин сохтан** таъин кардан.

[Абӯбакр] ҳар яке аз ин сипаҳсолоронро шаҳре мутааййин сохт. *«Таърихи Табарӣ»*

**МУТААККИД** *а.* متأكد таъкидьёбанда, сахт таъкидьёбанда; таъкидшуда.

Адоват бад-он мартаба мутааккид нест, ки захми ӯ марҳампазир набошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААЛЛИМ** I *а.* متألم **1.** аламзада, аламнок, дарднок.

Ҷанд ҷӯби мӯҳкам бизадам, чунон ки мутааллим шуд ва бигирист. *Авфӣ*

Чун табиат бо кулфати сафар хӯ гирифт, зиёда аз он мутааллим намешавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *маҷ.* ғамнок, андӯҳгин.

Андешаи сангпушт аз ҳад даргузашта, мутааллим ва андӯҳнок шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААЛЛИМ** II *а.* متعلم таълимгиранда, шогирд, талаба.

Дарси он бар муаллим ва ҳифзи он бар мутааллим осон бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳар меҳнате, ки дар талаби илм кашанд, охири он ба роҳате меанҷомад ва ранҷи мутааллим... зоеъ намегардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААЛЛИМХОТИР** متألم‌خاطر парешонхотир, хафа, ғамгин.

Ҳалокухон ба ғоят хаста ва мутааллимхотир гашт ва лекин бар худ зоҳир накард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТААЛЛИФ** *а.* متألف бо ҳам улфатгирифта, муттафиқ ва ҷӯршуда.

Улфат он аст, ки ороп тоифа ва ақоиди эшон дар муовананти якдигар мутааллиф ва муттафиқ шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТААЛЛИҚ** *а.* متعلق **1.** тааллуқдор, вобаста, дахлдор, алоқаманд.

Зоғ гуфт: ... Роҳати мо ба сиҳҳати зоти малик мутааллиқ аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳорун ба яке аз мутааллиқони девон ба диноре хиёнат бидид, маъзул кард. *Аҳмади Дониш*

**2.** хешу табор, хешу ақрабои вобаста ба касе.

Яке аз мутааллиқон, ки бар ин воқиф буд, маликро эълом кард, ки фалонро, ки ҳабс фармудаӣ, бо мулуки навоҳӣ муросалат дорад. *Саъдӣ*

Ҳар куҷо касе аз мутааллиқони Баромика биёбанд, ҳамаро банд карда биёранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

[Бӯзина гуфт:] ... Фароғати ман ба дидори ту ва лиқои азизоне, ки мутааллиқони туанд... ҳосил бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** он чӣ дар моликияти касе бошад; **мутааллиқ будан** *ба касе* моли касе будан, дар моликияти касе будан, ба касе оид будан.

Ин беша муддате дар тасарруфи ту будааст, ҳоло ба ман мутааллиқ бошад. *«Нигори дониш»*

**4.** банд, моил; муҳаббатбаста, дӯстдор.

Дилаш ба сӯҳбати ӯ [пири ориф] моил ва хотираш ба муҷоласати ӯ мутааллиқ шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз фарзандони худ шикоят карданд, ки ҳар ду ба якдигар мутааллиқ шудаанд, чунон ки як соат аз ҳам шикеб надоранд ва даст аз муҳиммот баздошта. *«Илми симиё»*

**5.** часпанда, чангзананда.

Ошиқ гурехтан натавонад, ки дасти шавқ
Ҳар ҷо ки меравад, мутааллиқ ба доман аст. *Саъдӣ*

**МУТААММИЛ** *а.* متأمل таammулкунанда, фикркунанда, андешакунанда; ба фикру хаёл фурӯрафта (дар бораи коре).

Абдулло мутааммил ва хоиф ба манзили худ бозгашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**мутааммил шудан** (*ё* **гаштан**) фикру тааммул кардан, андешидан; фикру хаёл кардан (дар бораи коре), ба фикр фурӯ рафтан.

Мутааммил шуд, ки куҷо нузул кунад. *Авфӣ*

[Писар] мутааммил шуд, ки оё чӣ ҳодиса шуда, ки об бад-ин чоҳ намеояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААННИС** *а.* متأنس унсгир, улфатгир.

Марзбон бо тӯтиён чунон мутааннис шуд, ки бе алҳони дилпазир ва нағамоти беназири эшон дар базми шароб нанишастӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Он мамзуҷро дар ҳавзе ё чоҳе, ё чашма, ё кӯзае, ки ҳар ду аз он об меҳӯранд, бияфкананд, он ду кас бо якдигар мӯъталиф ва мутааннис гарданд. *«Илми симиё»*

**МУТААННИТ** *а.* متعنت айбҷӯ, хурдагир, ба дигарон айбгиранда.

Туро ҳамчунон фазл асту диёнат ва тақво ва амонат, ва лекин мутааннитон дар каминанд ва муддаиён гӯшанишин. *Саъдӣ*

**МУТААРРИЗ** *а.* متعرض **1.** тааррузкунанда, хуҷумоваранда.

...Чизья медоданд ва ҳеҷ кас мутааррризи эшон намешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** дуҷор, мубтало.

Худро мутааррризи фано мегардонӣ. *Авфӣ*

**3.** *маҷ.* мутаваҷҷеҳ, диққаткунанда, ба чизе нигарон.

Сангпушт гуфт: ... Албатта мӯҳри хомӯшӣ бар лаб ниҳода, мутааррризи ҷавоби ҳеҷ офаридае нахоҳам шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Пас бозаргоне дар он миён мутааррризи ҷавон шуд ва аз ӯ пурсид, ки аз куҷоӣ, ки ғариб менамоӣ? *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**4.** машғул, машғулшаванда, мубодираткунанда.

Уқало мутааррризи коре, ки эҳтимоли хатар дошта бошад, нашудаанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААССИР** I *а.* متأثر **1.** таъсиргиранда; **2.** хафа, андӯҳгин.

Мард аз ин сухан мутаассир шуд. *Авфӣ*

Аммо кибари нафс он аст, ... ки аз мадҳу зам ва ғано ва факр мутаассир нагардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТААССИР** II *а.* متعسر душвор, мушкил.

Рафтани мо бар рӯи замин ва қатъи масофати дуру дароз кардан мутаассир аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар он мавзеъ иҷтимое даст дод, ки... роҳи омадушуд ва тараддуд мутаассир менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**мутаассир ва мутааззир** мушкил ва номумкин.

Роҳҳои Ғур аз касрати барф баста гашт ва хурӯҷ аз ҷибол мутаассир ва мутааззир гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТААССӢ** *а.* متأسی тасаллиёбанда.

Мустакмилро бар ҳамин ҳанҷор мутаассӣ бояд шуд, ки аввалан таҳзиби қуввати шаҳавӣ намояд ва малакаи иффат ҳосил кунад, баъд аз он таҳзиби қуввати ғазаб то шаҷоат ҳосил шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТААТТИШ** *а.* متعطش ташна.

Чанд хоҳӣ чу ман дар ин лаби чоҳ
Мутааттиш бар оби ҳайвонаш. *Саъдӣ*

Чунончи оби ширини софе, ки дар ӯ сурати наҳанге муояна бинад, ҳеҷ шиновари ташна, агарчи ба ғоят мутааттиш бошад, на даст бад-он тавонад кушод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТААФФИН** *а.* متعفن гандида, бӯйгирифта, бӯйнокшуда, бадбӯй.

Кӯчаҳо танг ва баланддевор мешавад ва ҳаво мутааффин, бад-он сабаб вабо зоҳир мегардад ва ранҷуриҳои мутанаввеъ падид меояд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва худи марказ ҳамчу тарбузи холӣ пур аз бухори гарм мутааффин бошад. *Аҳмади Дониш*

**МУТААХХИР** *а.* متأخر дар охир оянда, сонӣ оянда; пасоянда; насли оянда; *муқобили* **мутақаддим.**

Димна гуфт: Бузургони пешин ҳеҷ ҳикматро ногуфта раҳо накардаанд ва барои осоиши мутааххирон роҳҳои равшан пайдо сохта. «*Анвори Суҳайлӣ*»

... Ва ҳадиси бақои хайр, ки аз мутақаддимон воқеъ шуда, ба тасалсул ва анъана ба самъи мутааххирон муяссар шуд. «*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**МУТААХХИРИН** *а.* متأخرين *ҷ.* **мутааххир.**

Имшаб аз миёни шумо марде берун рафтааст, ки мутақаддимин мисли ӯ надидаанд ва мутааххирин монанди вай нахоҳанд дид. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТААҲҲИД** *а.* متعهد ӯҳдадор, мутасаддӣ.

Паланг мутааҳҳид шуд, ки ба андак замоне ҳақиқати ин амри муҳимро бар назари анвари подшоҳ ба ҷилва орад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Гуфт, ки аз ақорибй ман касе буд Сом ном, мутааҳҳиди хазоин. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТААҲҲИЛ** *а.* متأهل оиладор, зандор, дорои зану бача.

Мутааҳҳил ду пои худ барбаст,
Сари гардун ду дасти худ бишкаст. *Саноӣ*

Ақлонӣ... бо машоих сӯҳбат дошт ва аз он ҷо ба яке [аз] деҳҳо бирафт ва мутааҳҳил шуд. *Ҷомӣ*

**МУТААҶҶИБ** *а.* متعجب тааҷҷубкунанда, дар шигифт монанда; ҳайрон.

Ҳарчанд овоз доданд, [саг] илтифот накард, асҳоб аз он мутааҷҷиб шуданд. «*Нафаҳот-ул-унс*»

Қабк ва тийҳу аз кирдори ӯ мутааҷҷиб шуда, дар тавaққуф монданд. «*Нигори дониш*»

**МУТАБАДДИЛ** *а.* متبدل бадалшуда, ивазшуда; аз ҳоле ба ҳоле баргашта.

Нонҳо дар танӯр мутабаддил ба санг шуд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Баъзе ахлоқ дар баъзе ашхос аслан мутабаддил намешавад. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАБАРРИК||МУТАБАРРАК** *а.* متبرک дорои хайру баракат, муборак; фархунда; муқаддас.

Моро қасд уфтод, ки он мазорҳои мутабаррикро бинам. *Носири Хисрав*

Имом Муваффақи Нишопурӣ... аз кибори уламои Хуросон буд, бисьёр муаззаз ва мутабаррак.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАБАРРИКА||МУТАБАРРАКА** *а.* متبرکه *муаннаси* **мутабаррик||мутабаррак.**

Ҳар сол аз он ҷиҳати тамомати мазорҳои мутабаррика парда ва шамъдон ва қанодил фиристанд.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

[Рой] мақомоти мутабаррикаро тавоф мекард.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУТАБАРРИМ** *а.* متبرم ба сутӯҳ омада, хаста, безор, малӯл; **мутабаррим шудан** ба танг омадан, безор шудан.

Ҳар ду фариқ аз муҳораба малӯл ва мутабаррим шуданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАБАССИМ** *а.* متبسم табассумкунанда, лабхандкунанда.

Султон аз ҳаракоти шоҳ Шор мутабассим шуда...
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАБАШШИР** *а.* متبشر он кӣ ба ӯ бошорат ва хушхабарӣ мерасад, шоду хурсандшаванда.

Муовия аз ин маънӣ мутабашшир шуда гуфт...
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАБАҲҲИР** *а.* متبحر бисьёр доно, касе, ки дар илме маълумоти бисьёри ҳартарафа дорад, аллома.

Мирзо фармуданд, ки мударриси ин мадраса касе хоҳад буд, ки дар ҷамеи улум моҳир ва дар тамоми фунун комил ва мутабаҳҳир бошад. *Восифӣ*

**МУТАББАҚ** *а.* مطبق **1.** табақа-табақа карда шуда, табақадор.

Иртифоаш сиву се газ будааст, мутаббақ ба се табақа. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *маҷ.* пайваст ва часпида ба чизе.

Тазарве ба ғабғаб мутаббақ шуда,
Турунҷе зи нахлаш муаллақ шуда. *Хоҷу*

**МУТАБОИН** *а.* متباين тафовутдор, аз ҳамдигар ҷудошаванда.

Дар ҳами ин доираи ҳазлу ҷид,
Зид мутабоин нашавад ҷуз ба зид. *Ҷомӣ*

Нафси инсониро се қувват аст мутабоин, ки ба эътибори он қуво осори мухталифа аз ӯ содир шавад.
«*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАБОИНА** *а.* متباينه *муаннаси* **мутабоин.**

Дар боби насаби ӯ ақволи мутабоина ворид шуда.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАБОИНУТТАБОЕЪ** *а.* متباين الطبايع одамони табиаташон гуногун.

Мардуми он ҷо мухталифулалвон ва мутабоинуттабоеъ бошанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАВАЗЗЕЪ** *а.* متوزع пароканда, парешон.

Замири муборакаш бад-он сабаб на чунон мутавaззеъ буд, ки шарҳ тавон дошт.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Чун ҳанӯз Лагзиро нагирифта буданд ва маълум на, ки ҳоли Наврӯз ба куҷо расад, хотири муборак пораe мутавaззеъ буд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**МУТАВАЗЗЕЪЗАМИР** متوزع ضمير парешонхотир, ошуфтадил.

[Ҳалокухон]... аз ин чашмзахм кӯфтахотир ва мутавaззеъзамир ва ба талофӣ ва тадоруки мофот машғул шуд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**МУТАВАЗЗО** *а.* متوضا таҳоратхона, ҷои вузӯгирӣ (назди масҷид).

Ва он ҷо мутаваззо аст ва об, ки агар касе мӯҳтоҷи вузӯ шавад, дар он ҷо равад. *Носири Хисрав*

**МУТАВАККИЛ** *а.* متوکل таваккалкунанда; *д.* ба доди худо умедворшаванда аз ғайри ҳаракати худ.

Нафъи таваккул ба мутаваккил мерасад.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУТАВАЛЛИД** *а.* متولد таваллудьёфта, зоидашуда; **мутаваллид шудан** таваллуд ёфтан, зоида шудан.

Падари ӯ ба воситаи тиҷорат ба Табрез афтод ва Шамсуддин дар Табрез мутаваллид шуда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТАВАРРЕЪ** *а.* متورع парҳезгор, порсо.

Зоҳиде мутаварреъ аз баҳри қурбон гӯсфанде фарбеҳ бихарид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳама ҷо машоихи киром бо вуҷуди уламои мутабаҳҳир ва мутаварреъ симоъ мешунаванд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАВАССИЛ** *а.* متوسل **1.** тавассулкунанда, он кӣ барои ба амал овардани мақсади худ ба касе наздикӣ меҷӯяд; **2.** паноҳҷӯянда.

Одилшоҳ илоҷе ҷуз он надид, ки ба Ромроҷ мутавассил шуда, дафъи шарри он ҷамоат намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАВАССИТ** *а.* متوسط **1.** воситашаванда, миёнарав, миёнҷӣ; ҳакам.

Ба мифтоҳи кароматӣ абвоби тасарруфот дар ҷамеи умур бе тавассули мутавассите бар чунин истеъдодаш кушода мешуд. *Восифӣ*

Юсуф Одилхон ва Малик Аҳмаднизоми Баҳрӣ... мутавассите назди ҳамдигар фиристода... аз ҷанггоҳ ба манзили худ мурочаат намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

Пеши падар шавем ва ин достон он ҷо бигӯем, то падар миёни мо мутавассит бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** миёна, мас. дар байни хубу бад, дарозу кӯтоҳ ва ғ.

... баъзе хурд ва баъзе бузург ва баъзе мутавассит. *Авфӣ*

Ӯро барои насақи аскар иттихоз намоянд ва нафақаи мутавассит медиҳанд. *Аҳмади Дониш*

◇ **мутавассит шудан** дар миёни ду чиз истодан; ҳоил шудан.

Пас, ҳар гоҳ ки Моҳ бар сари яке аз ду нуқтаи раъс ё занаб бирасад ё он ки наздик бошад бо эшон, вақти истиқбол мутавассит мешавад Замин миёнаи Моҳ ва Офтоб. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**МУТАВАТТИН** *а.* متوطن иқоматгузида; сокин, муқим.

...Бар ҳар ҷо ки хоҳад, мутаваттин ва мутамаккин гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Филвоқеъ сардии шамоли тирамоҳ ва расидани хазон аломати навид ва овоз аст мар мутаваттинони арсаи хокро. *Аҳмади Дониш*

**МУТАВАФФО** *а.* متوفا || متوفی вафотьёфта.

Дар аснои хусумат Маҳмуд мутаваффо шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТАВАҚҚЕЪ** *а.* متوقع таваққуъкунанда, умедвор; хоҳишманд.

Ин лутф, ки ту дар ҳаққи ман намудӣ, ҷуз аз туе мутаваққеъ натавон буд. *Авфӣ*

Мутаваққеам, ки барои ман манзиле муқаррар гардонӣ. *Аҳмади Дониш*

**МУТАВАҚҚИФ** *а.* متوقف таваққуфкарда, дар як ҷо монда, истода, дарангкарда.

Ду шарик... дар роҳ бадрае зар ёфтанд ва онро ғанимат шумурда мутаваққиф гаштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАВАҲҲИМ** *а.* متوهم таваҳҳумкунанда, он кӣ дучори ваҳму тарс мегардад, тарснок, ҳаросон.

Халифа мутаваҳҳим шуд ва дафъи ӯро лашкар гирд кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Пеш аз он воқеаҳо дида будам, ки аз он мутаваҳҳим мебудам. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАВАҲҲИШ** *а.* متوحش ваҳшатгиранда, ҳаросон, ба хавфу воҳима афтода.

...Бисьёр мутаваҳҳишу малӯл шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба сабаби он таҷаббур ва такаббур халқро аз худ мутаваҳҳиш нагардонад. *«Аҳмади Дониш»*

**МУТАВАҶҶЕҲ** *а.* متوجه **1.** диққаткунанда; нигарон.

Бо бадгӯён ошноӣ макун, то аз некон бегонагӣ нагузинӣ, ба қафои оина мутаваҷҷеҳ мабош, то ҳайати худро мунқалиб набинӣ. *Бедил*

**2.** рӯоваранда; озим; **мутаваҷҷеҳ шудан** равон шудан, роҳӣ шудан, ба тарафи чизе рӯй овардан, озим шудан.

Ҳамраҳи ғамзаву рафиқи назар
Мутаваҷҷеҳ шуданд сӯи сафар. *Мушфиқӣ*

...*Аз вилояти Рай ба азми хидмати султон мутава*ҷҷеҳи Ғазнин шуда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Аз дур дарахти соядоре дид, Ҳасан мутаваҷҷеҳ ба он дарахт шуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

◇ **мутаваҷҷеҳи олами сармад шудан** *киноя аз* вафот кардан.

Шоҳи Алӣ понздаҳуми рамазон, шаби якшанба... мутаваҷҷеҳи олами сармад шуд. *«Хизонаи омира»*

**МУТАВВАЛ** *а.* مطول дароз, кашида, тӯлонӣ.

Сухан мутаввал макун ва рӯй ба такрири масоил овар! *Авфӣ*

**МУТАВВАЛОТ** *а.* مطولات ҷ. **мутаввал** чизҳои дароз, тӯлонӣ, чизҳои дароз ва муфассал.

Дар таҳти сахо анвои бисьёр аст ва тафсили он аз мутаввалот чашм тавон дошт. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАВВАҚ** *а.* مطوق **1.** тавқдор, бо гарданбанд ё дастпона зинатьёфта.

Чанд чи нолад ин ҳамоми мутаввақ,
На-ш дил пурдарду не равони муаввақ. *Мунҷик*
Зи дастина ду соид дида равнақ,
Зи зар карда ду моҳиро мутаввақ. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* бошукӯҳ.

З-он қавм наям ман, ки баранд аз паи динор,
Ашъори музаввар бари мамдӯҳи мутаввақ. *Муиззӣ*

**МУТАВВАҶ** *а.* متوج тоҷдор кардашуда, тоҷдор.

Ҳар кӣ бад-ӯ бингарад, чӣ гӯяд-гӯяд:
Моҳ мутаввач шудасту сарв муқартақ. *Мунҷик*
В-он ҳавдаҷи халифа мутаввач ба моҳи зар,
Чун шаб, к-аз офтоб ниҳӣ тоҷ бар сараш. *Хоқонӣ*

**МУТАВОЗЕОНА** متواضعانه бо тавозӯъ, бо фурӯтанӣ, хоксорона.

Тийҳу ва кабк таҳияте мутавозеона ба ҷо оварда, илтимос карданд, ки [гурба] дар миёни эшон ҳакам бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАВОЗЕЪ** *а.* متواضع тавозӯъкунанда, фурӯтан, хоксор.

Марде аҳл ва адиб ва фозил ва некӯманзар ва мутавозеъ дидем. *Носири Хисрав*

Аз кибр ва нахват эҳтироз кунад ва мутавозеъ ва ҳалим бувад, на чандон ки ҳар ноаҳле бар ӯ хуҷумовар шавад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАВОЛӢ** *а.* متوالی пай дар пай, паёпай оянда.

Ин оламҳо ба якдигар пайваста бошанд мутародиф ва мутаволӣ. *Низомии Арӯзӣ*

Ҳафт рӯз мутаволӣ расулон бо ҳадоё ва тӯҳаф мерасиданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАВОРИЯ** *а.* متواریه *муаннаси* **мутаворӣ.**

Баъди нӯҳ сол омад он ҳам ҷория
Гашт пайдо, боз шуд мут(а)вория. (I) *Румӣ*

**МУТАВОРӢ** *а.* متواری **1.** пинҳоншуда; **мутаворӣ будан** пинҳон будан.

Фирдавсӣ муддати чаҳор моҳ дар Ғазнин мутаворӣ буд ва баъд аз он махфӣ ба Ҳирот омад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** он чӣ дар даруни чизе бошад, бо чизе пӯшидашуда.

Онҳо ба ҳадди худ ду сатҳи куравианд, ки мутавории якдигаранд, маркази ҳар ду сатҳ маркази олам аст. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**МУТАВОСИЛ** *а.* متواصل восилшаванда; расанда.

Бояд ки рӯз ба рӯз қосид ва пайғоми ту ба ман мутавосил гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАВОТИР** *а.* متواتر **1.** паи ҳам оянда, пай дар пай.

Инчунин осон фарзанд назодаст касе,
Ки на дарде бигирифташ мутавотир, на табе. *Манучеҳрӣ*

Урғана-хотун ба истиқбол омад ва тӯйҳои мутавотир кард ва пешкашҳои лоиқ мабзул дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мутавотир шудан** (*ё* **гаштан**) а) аз паи ҳам омадан, паи ҳам рӯй додани чизе; б) паи ҳам радду бадал шудан, паёпай дар рафтуой будан.

Дар ин авқот миёни амир Нӯҳ ва Абӯалӣ расул ва расоил мутавотир шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* паҳншуда, интишоръёфта.

Дар ин асно хабар мутавотир шуд, ки Аҳмади Қумоҷ султон Санҷарро рабуда ва ба қалъаи Тирмид [Тирмиз] бурдааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАДАЙИН** *а.* متدين диндор, боимон, бодиёнат.

Дигар мебояд, ки [қозӣ] марде мӯътамад ва мутадайин насб кунад, то таърихи ҳуҷҷатҳо нависад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАДАҲҲИШ** *а.* متدهش ба даҳшат афтанда, ба даҳшат афтода.

[Малик Шамсуддин] аз маҳобати эшон мутадаҳҳиш гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАДОВИЛ** *а.* متداول маъмул, расмшуда.

...Муштамил бар иборати ғайри мутаорифа ва ашъори ғариба, ки амсоли он акнун мутадовил нест. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАДОВИЛА** *а.* متداوله *муаннаси* **мутадовил.**

...дар кутуби мутадовила дар ин боб чизе тасреҳ накардаанд. *Аҳмади Дониш*

Мунтахабуддин... дар улуми мутадовила ва ахлоқи ҳасана мартабаи камол доштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАДОХИЛ** *а.* متداخل ба даруни ҳамдигар дароянда.

**МУТАЗАККИР** *а.* متذکر тазаккуркунанда, ба ёд оваранда, ба хотир расонанда.

Мутазаккири ҳушьёр... аз он маънӣ эътибор гирад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЗАЛЗИЛ** *а.* متزلزل ҷунбанда, ларзанда.

Асоси тахт мутахалхил ва арконаш мутазалзил гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАЗАЛЛИМ** *а.* متظلم аз зулм шикояткунанда, зулмдидаи додхоҳ.

Ҳақ ба тарафи мутазаллим буд. *«Хористон»*

Он марди мутазаллим аз бим ва хавф қолаби беҷон шуда буд. *Аҳмади Дониш*

**МУТАЗАММИН** *а.* متضمن дар зимн гиранда, дар бар гиранда, шомил.

[Ҳар чӣ аз эшон содир гардад] амнияти олам ва ҷамъияти ҳоли банӣ-одамро мутазаммин (аст). *«Анвори Суҳайлӣ»*

Баҳроҷ... завобити Маҳроҷро, ки мутазаммини салоҳи давлат буд, мухтал сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАЗАРРИР** *а.* متضرر зарардида, зиёнрасида.

Мардум аз шиддати ҳарорати ҳаво мутазаррир шуда... *«Равзат-ус-сафо»*

Ва фалон ғанӣ ба воситаи зарар ва зиёни фалон касб ё фалон ҷинси матоъ мутазаррир шуда гадо гашт. *Аҳмади Дониш*

**МУТАЗАЪИФ** *а.* متضعف дучори заъф ва сустӣ.

Шариф агар мутазаъиф шавад, хаёл мабанд,
Ки пойгоҳи баландаш заиф хоҳад шуд. *Саъдӣ*

**МУТАЗАҲҲИД** *а.* متزهد зӯҳдварзанда, парҳезгор, тарки дунё кунанда, обид.

Шоҳзодагон гурӯҳе аз мӯътамадони худро ба тафаҳҳуси сидқи ин мақол ба хонаи мутазаҳҳид фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЗОД(Д)** *а.* متضاد **1.** ба ҳам зид, бо ҳамдигар мухолиф.

...Ва суратҳо ва истеъдодҳо мутазоданд ва мухталифанд. *Ибни Сино*

...бадан аз табоеи мутазод таркиб шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** *адш.* санъатест иборат аз кор фармудани калима ва таркибҳои мухолифмаъно (антонимҳо) монанди рӯзу шаб, шакар ва шаранг, ки онро мутобақат ҳам мегӯянд.

**МУТАЗО(Д)ДА** *а.* متضاده *муаннаси* **мутазод(д) 1.**

Зиёи Барнӣ мегӯяд: Подшоҳ дар ин ҳол ба ман гуфт, ки мамлакати ман амрози мутазодда ба ҳам расонида. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАЗОИД** *а.* متزايد зиёдшаванда, афзоянда, зиёд.

Баракоти қалами муборакрақами он ҷаноб нисбат ба малҳуфони раият ва мазлумони барият дар сурати корсозӣ ва сифати дилнавозӣ мутазоиф ва мутазоид бод! *Восифӣ*

**мутазоид гардидан** зиёд шудан, афзудан.

Манучеҳр ҷуз мудоро ва мусолаҳа чора надид ва андешид, ки агар ибо намояд, моддаи фитна ва фасод мутазоид гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЗОИФ** *а.* متضاعف дучандшаванда; зиёдшаванда; дучанд, ду баробар.

Муш [ба зоғ] гуфт: ... Миннате, ки аз неъмати мулоқоти ту бар ҷон дорам, мутазоиф шавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАЙЯБ** *а.* مطيب атромез; хушбӯ.

Қадаҳе барфоб дар даст гирифта ва шакар дар он рехта ва ба арақ омехта, надонам, ки ба гулобаш мутайяб карда буд ё қатрае чанд аз гули рӯяш дар он чакида. *Саъдӣ*

Чу рух шуста мутайяб кард худро,
Ба азми нозгаҳ бархост аз ҷо. *Нозим*

**МУТАЙЯМ** *а.* متيم аз ишқ девонашуда, шайдо.

Ҷуз май набувад дармон мар-марди мутайямро,
Барнеҳ ба кафам бода, баркаш зи дилам ғамро. *Ломеӣ*

**МУТАЙЯН** *а.* مطين **1.** гиландуда, андова кардашуда, бо гил андовида, гилолуда; **2.** *маҷ.* ҳазаён, сафсата; **жожи мутайян** лофи беҳуда, гапи фаҷ.

Малак мантиқуттайри туйёр донад
Зи жожи мутайян, ки Тайён намояд. *Хоқонӣ*

**МУТАҚАББИР** *а.* متكبر такаббуркунанда, калонгир, мағрур.

Омад он гоҳ чунон чун мутакаббир малике,
То бубинад, ки чӣ будаст ба ҳар кӯдакаке. *Манучеҳрӣ*

Сабаби қатли амир Қобус он буда, ки ӯ марде ба ғоят мутакаббир ва бадхӯ буда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТАҚАВВИН** *а.* متكون такаввуньёбанда, будшаванда, мавҷудшаванда; ба вуҷуд оянда.

Дар қарьяе аз қурои он вилоят, ки тинати ӯ мутаккаввин шуда буд, фуруд омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар онро аз оби ин чашма гил созанд, аз он гил муш мутакаввин гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАКАЛЛИЛ** *а.* متكلل иклилдор, тоҷдор; *маҷ.* ороста.

Аркони давлат... сарири комронӣ ва тахти ҷаҳонбонӣ ба ҷавоҳир мутакаллил сохта. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАКАЛЛИМ** *а.* متكلم **1.** такаллумкунанда, гӯянда, гапзананда.

Фаҳми сухан чун накунад мустамеъ,
Қуввати нутқ аз мутакаллим равад. *Саъдӣ*

[Олим] дар кӯи бозори Мадина мегардид ... забони ҳолаш ба ин калима мутакаллим буд ва ба ин тарона мутаранним... *«Нафаҳот-ул-унс»*

**2.** суханоро, сухандон.

Фасле ду ҳамон рӯз иттифоқи баёз афтод дар ҳусни муошарат ва одоби муҳоварат дар либосе, ки мутакаллимонро ба кор ояд ва мутарассилонро балоғат бияфзояд. *Саъдӣ*

**3.** донандаи илми калом, ки ақоид ва аҳкоми дини исломро бо далелҳои ақлӣ исбот мекунад.

...Ба ҷиҳати фуқаҳо, муҳаддисон ва мутакаллимон ва муфассирон ва нуҳот ва шуаро ва атиббо ва ҳуссоб ва муҳандисин марсумот таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҚАРРИР** *а.* متكرر такрорьёбанда.

Дар олам аз ин навъ ҳаводиси куллия дар санини мадида мутакаррир шуда бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАҚАФФИЛ** *а.* متكفل **1.** кафилшаванда, ба кафолат гиранда, зомин.

Паи таҳсили қути ҳаррӯза
Мутакаффил умеди дарьюза. *Бедил*

**2.** ба ӯҳда гиранда, ӯҳдадоршаванда, ӯҳдадор.

Хоҷа Ҷалолуддини Мергӣ [Миркӣ] мутакаффили ҷавоби он суханон гашта гуфт... *«Равзат-ус-сафо»*

...Ва аз барои ҳаззи нафси худ ҳеҷ оқиле мутакаффили шуғли аморат ва вазорат нашавад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАКОСИР** *а.* متكاثر косиршуда, зиёдшуда (зиёдшаванда); фаровон, бисьёр.

Он шаҳсро ҳамсояе буд, дид, ки ӯро ҷамъияти вофир ва ҳузур ва фароғати мутакосир пайдо шуд... *Восифӣ*

Бо лашкаре мутакосир аз Миср мутаваҷҷеҳи Шом гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАКОСИФ** *а.* متكاثف касифшаванда, ғафсшаванда, ғализ.

Чун роҳи берун омадан надошта бошад, замоне дар он ҷо аҷзои он мутакосиф гардад ва замони баидулъаҳд бар он бимонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЛАББИС** *а.* متلبس либоспӯшанда; либос пӯшида; **муталаббис сохтан** (либос) пӯшондан.

Эшонро ба ҷомаҳое, ки собиқан пӯшида ва ба ғор даромада буданд, муталаббис сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЛАВВИН** *а.* متلون **1.** ранг ба ранг, рангоранг, гуногун.

...Ба фармони малик ба азобҳои муталаввин муаззаб мешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳавои ӯ мутанаввеъ чу фикрати наққош,
Замини ӯ муталаввин чу сафҳаи тасвир. *«Таърихи Фаришта»*

**муталаввин ва мутағайир** ранг ба ранг тағьирьёбанда.

Аломати каҷии ботини ӯ [Шатраба] он аст, ки муталаввин ва мутағайир пеш ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *адш.* шеъре, ки ба ду вазн ва ё зиёда аз он хонда мешавад, чунон ки мисоли зерин ба ду вазн — ба баҳри рамал ва баҳри сареъ гуфта шудааст:

Ғорати ҷон гармии рафтори ӯ,
Офати дил нармии гуфтори ӯ,
Пардаи дил гесӯи ӯ бофтӣ,
Сонди ҷон бозуи ӯ тофтӣ. *Котибӣ*

**МУТАЛАЗЗИЗ** *а.* متلذذ лаззатъёб, баҳрамандшаванда.

...Ба кадом чиз муталаззиз ва баҳраандӯз аст? *Аҳмади Дониш*

**МУТАЛЛАҚА** *а.* مطلقه (зани) талоқ додашуда; **муталлақа гардонидан** талоқ додан.

Хоҷа... дарсоат занро муталлақа гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАЛЛО** *а.* مطلا 1. зарҳалкарда, ҳалли тилло давондашуда, зарандуд.

Агар тавқее дорӣ, ин аспи тозиназодро, ки бар дари ин хайма бастааст, бо зину лаҷоми муталло ба ту додам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Меҳмонсарои ороста ва мусаффо дорад ва зуруф ва авонии муталло ва муҷалло. *Аҳмади Дониш*

2. андовидашуда, андуда.

...Аз андаруну берун ба қиру қор муталло кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЛОЛӢ** *а.* متلالی равшан, дурахшон.

Ҳар як аз самовоти сабъаро кавкабе муталолӣ гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЛОТИМ** *а.* متلاطم талотумкунанда, мавҷзананда (дар борон оби дарьё, баҳр).

Агар метавонед, дар ин мавҷи муталотим хона бино кунед! *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАЛОШӢ** *а.* متلاشی 1. аз ҳам пошидашуда, аз ҳам парокандашуда, пора-пора шуда; пароканда.

Соҳиби саноат бояд, ки форигдил ва мураффаҳ бошад, ки агар ба хилофи ин бувад, сиҳоми фикри ӯ муталошӣ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

Шуд ҷисми хокиям муталошӣ зи теғи ту,
Беҳад задӣ чу об бар он хок, шуд хароб. *Восифӣ*

2. *маҷ.* парешонҳол, парешонхотир, мушавваш.

**МУТАМАВВИЛ** *а.* متمول молдор, тавонгар, бой, сарватманд.

Он ҷо шахсе тарсо дидам, ки аз мутамаввилони Миср буд, чунон ки гуфтанд, киштиҳо ва молу мулки ӯро қиёс натавон кард. *Носири Хисрав*

Овардаанд, ки дар билоди Гелон марде буд мутамаввил ... *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУТАМАЙИЗ** *а.* متميز 1. аз ҳамдигар фарқкунанда ва ҷудошаванда.

Диловарони қалби ҳар ду лашкар бо ҳам даромехта ва ба сабаби сутӯъи ғубор ғолиб аз мағлуб ... мутамайиз намешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. имтиёзъёбанда аз дигарон, мумтоз.

Абдулқодир ... ба андак рӯзгоре бар ақрони худ фоиқ шуд ва аз аҳли замони худ мутамайиз гашт. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАМАККИН** *а.* متمكن 1. маконгиранда, ҷойгир; қароръёфта, барқароршуда.

Чун Искоҳиро кор боло гирифт, дар хидмати амир Нӯҳ ибни Мансур мутамаккин гашт. *Низомии Арӯзӣ*

Асари ғазаб дар башараи ӯ мутамаккин гашт. *«Таърихи Систон»*

2. сокин, муқим, истиқоматкунанда.

Якеро зане соҳибҷамол даргузашт ва модарзани фартут ба иллати кобин дар хона мутамаккин бимонд. *Саъдӣ*

**МУТАМАННО** *а.* متمنى||متمنا таманно кардашуда; чизи орзу кардашуда, орзу, хоҳиш, дилхоҳ.

Мо ба ҷиҳати он омадаем, ки ӯро ба мақсуду мутаманнои хеш расонем. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар он чи мутаманнои ту бошад — аз ҳукму фармон ва хазоину мамолик ва созу лашкар — дареғ нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАМАРРИД** *а.* متمرد (каси) саркаш, нофармон; ёғӣ, осӣ.

Ҳарчанд кӯшиданд, дафъи он мутамарридон муяссар намешуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУТАМАРРИН** *а.* متمرن тамринкунанда, ба таври доимӣ машғулшаванда бо коре.

**МУТАМАССИК** *а.* متمسك 1. чангзананда, дастандозанда ба чизе; 2. истинодкунанда.

Ва марди айёр ба анвои узрҳо мутамассик шуда ... *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУТАМАССИЛ** *а.* متمثل мисл ва монандшаванда, ба шакл ва сурати чизе дароянда, ба чизе тақлидкунанда; **мутамассил гаштан** (*ё* **шудан**) ба шакли чизе даромадан.

Ба сурати туюри мутааддида мутамассил гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАМАТТЕЪ** *а.* متمتع таматтӯъёбанда, баҳрамандшаванда, бархурдор.

[Бозаргон]... ҳар рӯз ба шаҳре ва ҳар шаб ба мақоме ва ҳар дам ба тафарруҷгоҳе аз наими дунъё мутаматтеъ. *Саъдӣ*

**МУТАМАШШӢ** *а.* متمشی машйкунанда, иҷро (ҷорӣ) ва равоншаванда.

Агар ҷаҳд ва кӯшиш намоем як сол, ин муҳим мутамашшӣ гардад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

... Ва ба муованати харкорон ва говкирдорон саранҷоми маҳомми он мутамашшӣ намешавад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАММИМ** *а.* متمم тамомкунанда, такмилдиҳанда.

Аркони мулкро ҳаст авсофи ӯ мутаммим. *Савдо*

**МУТАМОДӢ** *а.* متمادی давомкунанда; дарозмуддат, дароз, бардавом, тулонӣ.

[Муш] баъд аз муддате мутамодӣ, ки узлат ихтиёр карда буд, аз гӯшаи кошона берун омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун сӯҳбат мутамодӣ шуд, хоҷа ... қадам бардошт ва он ҳар ду орзуманди муштоқро ба ҳам бигузошт. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАМОЗИҶ** *а.* متمازج имтизоҷъёбанда, омезишъёбанда.

Ҳар се бо якдигар мутамозиҷ ... шаванд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУТАМОИЛ** *а.* متمایل майлонкунанда, чунбанда, аз як тараф ба тарафи дигар чаманда, майлкарда, моилшуда.

Савсан чу бигзарад мутамоил ба сад забон
Афсӯс бар шамоили сарви равон кунад.
*Убайди Зоконӣ*

**МУТАНАББЕҲ** *а.* متنبه 1. хабардоршаванда; огоҳ; хушьёр.

Дузд андеша кард, ки агар дев қасди куштани вай кунад, ... мардуми дигар, ки дар ҳамсоягии вайанд, мутанаббеҳ шаванд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун он ҳазрат мутанаббеҳ шуд, ба хато эътироф намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. бедоршаванда, бедор.

Харгӯш мутанаббеҳ шуда барҷаст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАНАВВЕЪ** *а.* متنوع он чӣ ки навъҳо ва хелҳои гуногун дорад, хел ба хел, навъ ба навъ, мухталиф; дарбаргирандаи ҳама навъҳо ва соҳаҳои коре.

Кӯчаҳо тангу баланддевор мешавад ва ҳаво мутааффин, бад-он сабаб вабо зоҳир мегардад ва ранҷуриҳои мутанаввеъ падид меояд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аммо шоир бояд ки ... дар анвои улум мутанаввеъ бошад ва дар атрофи русум мустатраф.
*Низомии Арӯзӣ*

**МУТАНАВВИА** *а.* متنوعه *муаннаси* **мутанаввеъ.**

Дар он айём аз атрофи мамолик ахбори мутанаввиа ба масомеи омма расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАНАЗЗАҲ** *а.* متنزه ҷои гардиш, ҷои сайру тамошо; ҷои дилкушо.

**МУТАНАЗЗАҲОТ** *а.* متنزهات *ҷ.* **мутаназзаҳ.**

Дар баъзе аз мутаназзаҳоти мамлакати хеш хаймаи иқомат задӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Шоҳзода ... дар басотин ва мутаназзаҳот ва боғот ... ба айшу ишрат гузаронид.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУТАНАЗЗЕҲ** *а.* متنزه бонузҳат, босафо, хушу хуррам.

Ҳақиқат он, ки дар олам аз он мутаназзеҳтар ҷое набошад, шаҳр дар ҷазира аст дар миёни Фурот ...
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАНАККИР** *а.* متنکر он ки дар либоси ношинос бошад, касе, ки барои шинохта нашудан қиёфаи зоҳирӣ ва либоси худро дигар карда бошад.

**МУТАНАССИК** *а.* متنسک тақводор, порсо.

... Ва низ Соҳиб марде адлимазҳаб буд ва адлимазҳабон ба ғоят мутанассик ва муттақӣ бошанд.
*Низомии Арӯзӣ*

**МУТАНАФФИР** *а.* متنفر нафраткунанда; раманда, безор.

Аҳли он ҷо аз аббосиён малӯл ва мутанаффир шуданд ва аломати охири давлати эшон донистанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун уммол бар раият ситам кунанд, ниятҳо бо подшоҳ бад шавад ва аз зироату иморат малӯл ва мутанаффир гарданд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУТАНАФФИС** *а.* متنفس нафаскашанда, ҷондор, зинда.

Хабар омад, ки Қарширо гирифта, қатли ом карданд, бар ваҷҳе ки мутанаффисе халос нашуда.
*Восифӣ*

Дар он санавот як ҷариб замин мазрӯъ нашуд ва мутанаффисе шабе дар хонаи худ нағунуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**МУТАНАФФИСА** *а.* متنفسه *муаннаси* **мутанаффис.**

Мавзее аз арз, ки салоҳияти иморат дорад ва масскани ҳайвоноти мутанаффиса метавонад буд ва он буқоъ қариб ба муаддилуннаҳор аст.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАНАЪИМ** *а.* متنعم аз неъмат бархӯрдор, неъматпарвард, он кӣ бо нозу неъмат зиндагонӣ мекунад.

[Ҷавон] мутанаъим буд ва сояпарварда, на ҷаҳондида ва сафаркарда, раъди кӯси диловарон ба гӯшаш нарасида ва барқи шамшери саворон надида. *Саъдӣ*

**МУТАНАҒҒИМ** *а.* متنغم нағма ва навокунанда, нағмасаро.

Андалебзабон мутаранними ин наво буданд ва булбуллисон мутанағғими ин адо буданд.
*«Илми симиё»*

**МУТАННАБ** *а.* مطنب бо таноб банд ва мустаҳкам кардашуда.

Чанд тан аз сардорони сипоҳ ба ишорати Афрам дар мавзеи Ҳурон хаймаи иқомат мутаннаб карда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАНОЗАУНФИҲ** *а.* متنازع فیه чизе, ки мавриди низоъ ва кашмакаш мегардад.

Дар амри мутанозаунфиҳ ҳақ ба ҷониби шахсе аз он ду кас будӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАНОЗЕЪ** *а.* متنازع низоъ кунанда, хусуматкунанда.

Зинбадр ... вазири шоҳ Зайнулобидин буда, мутанозеи малик Аҳмади Асвад буд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАНОЗИМ** *а.* متناظم ба тартиб дароваранда, интизомдиҳанда.

Ба ҳазл ва мазоҳ ба ғоят бо лутфи табъ ва ҳиддати зеҳн нозими мутанозими фазилат ва хурдабинӣ (буд). *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАНОСИБ** *а.* متناسب дорои таносуб, он чи созу муносиб аст, хушоянд.

**МУТАНОФӢ** *а.* متنافی нафйкунандаи ҳамдигар, соқиткунандаи ҳамдигар

Аҷроми улвӣ ... табоеи мутанофӣ доранд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАНОҚИС** *а.* متناقص ноқисшаванда, косташаванда, камшаванда, ноқис, кам.

Ва идрор ва ротибаи лашкариёнро мунқатеъ ва мутаноқис нагардонад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАНОҲӢ** *а.* متناهی ба ниҳоят расанда, ба поён (охир) расанда; он чи поён ва интиҳо дорад; ба интиҳорасида.

Ҳар ҷисме мутаноҳӣ бувад ва ҳар ҷисме, ки мутаноҳӣ бувад, шакл дорад. *Ибни Сино*

**МУТАОЛ** *а.* متعال *д.* олӣ, баланд (сифати худо).

**МУТАОЛӢ** *а.* متعالى олӣ, баланддараҷа.

...дар китоби мӯҳкам ва каломи қадим лаолии ин се исми мутаолиро дар як силк назм додааст. *Низомии Арӯзӣ*

**МУТАОРИФ** *а.* متعارف маъмул, кор фармудашаванда, урфу расмшуда, мустаъмал.

Ҳоло девони ӯ мутаориф нест, аммо дар маҷмӯаҳо сухани ӯ манзур аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Роҳе, ки аз он омадаӣ, ғайри мутаориф аст. *Аҳмади Дониш*

**МУТАОРИФА** *а.* متعارفه *муаннаси* **мутаориф.**

...Муштамил бар ибороти ғайри мутаорифа ва ашъори ғариба, ки амсоли он акнун мутадовил нест. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАОҚИБ** *а.* متعاقب **1.** паси ҳам, пай дар пай.

Се шаби мутаоқиб чунин [хоб] дид. *«Равзат-ус-сафо»*

Пушти маро чун шиками табл бараҳна кард ва чун табболи рӯзи ҷанг ба заработи мутаоқиб ва нақароти мутаволӣ бинавохт. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**2.** паси ҳам, пай дар пай, пасу дунбол, пасу пеш.

Ман нахуфтам аз бисьёрии мактуботи умарои лашкари ӯ, ки мутаоқиб мефиристоданд. *Авфӣ*

...Ва халқ мутаоқиб меоянду мераванд. *Аҳмади Дониш*

**МУТАРАДДИД** *а.* متردد **1.** дудила, он кӣ фикраш қатъӣ нест, бесубот.

Мо мутараддид будем, то ба кадом роҳ биравем. *Носири Хисрав*

Чун дар имзои коре мутараддид бошӣ, он тараф ихтиёр кун, ки бе озори ту бароянд. *Саъдӣ*

**2.** тараддудкунанда, тайёрибинанда.

Муддати панҷ рӯз аст, ки Хоҷа ба ҷиҳати шумо мутараддид ва мақдами шуморо мутарассиданд. *Восифӣ*

**3.** рафтуойкунанда; раванда.

Фили вахшӣ... ҳеҷ рӯзе набуд, ки ҷамъе аз мутараддидинро поймоли ҳалокат насозад. *«Таърихи Фаришта»*

Ва зиёда аз дусад нафар ғулом ва канизаки соҳибҷамол дар хидматаш сой ва мутараддид буданд. *Аҳмади Дониш*

**МУТАРАННИМ** *а.* مترنم тараннумкунанда, замзамакунанда.

Ҳар кас висоқи худ гум карда буд, забони ҳоли ӯ ба ин мақол мутаранним буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Келинбика чашм кушода ба ҳол омад ва мутараннимӣ ин мақол гардид. *Савдо*

**МУТАРАССИД** *а.* مترصد тарассудкунанда, чашм ба роҳ, нигарон, мунтазир.

Гирди кӯи муғон ҳамегардем
Мутарассид, ки фурсате ёбем. *Убайди Зоконӣ*

Хуштабъон ва мудаққиқон мутарассид ва мутараққиби он маҷлис шуданд. *Восифӣ*

**МУТАРАССИЛ** *а.* مترسل **1.** тарассулкунанда, мукотабакунанда; номанавис; **2.** нависанда.

...Фасле ду ҳамон рӯз иттифоқи баёз афтод дар ҳусни муошарат ва одоби муҳоварат дар либосе, ки мутакаллимонро ба кор ояд ва мутарассилонро балоғат биафзояд. *Саъдӣ*

**МУТАРАШШЕҲ** *а.* مترشح тарашшӯҳъёбанда, таровишкунанда; пошхӯранда.

Оташи мухолафаташ ба обе, ки аз сарчашмаи эҳсони подшоҳӣ мутарашшеҳ шуд, фурӯ нишаст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУТАРАҚҚИБ** *а.* مترقب поянда, нигарон; он кӣ мунтазири чизе бошад, чашмдор, интизор.

Илтиҷо ба сояи деворе кардам мутараққиб, ки касе ҳарри тамуз аз ман бибарад ва обе фурӯ нишонад. *Саъдӣ*

**мутараққиб ва мутарассид** поянда, нигарон ва мунтазири чизе.

...Мутараққиб ва мутарассиди ин, ки он ду ғулом ба истиқболи он берун оянд, ҳарчанд чашм андохт, аз ду ғулом на хабаре ва на асаре зоҳир шуд. *«Фатҳнома»*

**МУТАРОДИФ** *а.* مترادف **1.** паси ҳам оянда, ҳамрадиф.

Ин оламҳо ба якдигар пайваста бошанд мутародиф ва мутаволӣ. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** ҳаммаъно, калимаи ҳаммаъно, синоним, мас. қалб ва дил.

**МУТАРОДИФА** *а.* مترادفه *муаннаси* **мутародиф; алфози мутародифа** калимаҳои ҳаммаъно, синонимҳо.

Ҳикмат... аз қабили атфи алфози мутародифа бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАРОҶЕЪ** *а.* متراجع руҷӯъкунанда; пасгарданда, қафораванда.

**МУТАРРАЗ** *а.* مطرز тироз ва зинат додашуда.

Абр чунон митради сиёҳу бар ӯ барқ,
Ҳамчу музаҳҳаб яке китоби мутарраз. *Манучеҳрӣ*

Мутарраз пардаҳо аз зар мусаввар,
Ба сайраш хисравонро чашм бар дар. *Нозим*

**МУТАРРИЗ** *а.* مطرز тирозанда, зебу зинатдиҳанда.

Ду мутарриз зи кимиёи сухан
Тоза карданд нақдҳои куҳан. *Низомӣ*

**МУТАРРО** *а.* مطرا бо тароват, тару тоза; мусаффо.

Боғбон боғро мутарро кард,
Шодӣ омад дар ӯ, тамошо кард. *Низомӣ*

Чун тайласони чарх мутарро шавад ба субҳ,
Ман рух ба оби дида мутарро бароварам. *Хоқонӣ*

**МУТАРРОГАР** *а.* مطراگر тароватбахш, тароватдиҳанда, навкунанда; зебу зинатдиҳанда, ороянда.

Сухан пероям кӯҳнасту табъи ман мутаррогар,
Маро бинмой устодӣ, к-аз ин сон кӯҳна пероянд. *Хоқонӣ*

**МУТАРРОКУН** مطراكن *ниг.* **мутаррогар.**

Намояндаи рӯи гулрӯи боғ,
Мутаррокуни турраи ёсман. *Хоҷу*

**МУТАРҶИМ** *а.* مترجم тарҷумон.

Подшоҳ аз мутарҷим пурсид... *Аҳмади Дониш*

**МУТАСАВВИР** *a.* متصور **1.** тасаввуршаванда, ба тасаввур ва хаёл омада, қобили дарк; **2.** *маҷ.* мумкин.

Хирадмандон шурӯъ дар муҳимме, ки имкони фитна дар ӯ мутасаввир буда, нанамуда(анд). *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун коми ҷовидон мутасаввир намешавад,
Хуррам касе, ки монд аз ӯ номи ҷовидон.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

3. тасвиршаванда, тасвирьёфта, суратпазируфта.

Чун мутасаввир шавад дар дили мо нақши дӯст,
Ҳамчу буташ бишканем, ҳар чӣ мусаввар шавад.
*Саъдӣ*

**МУТАСАВВИФА** *a.* متصوفه аҳли тасаввуф, сӯфиён.

Хоҷаи бузург Низомулмулк ... дар ҳаққи шеър эътиқоде надоштӣ, аз он ки дар маърифат ӯ даст надошт ва аз аимма ва мутасаввифа ба ҳеҷ кас намепардохт. *Низомии Арӯзӣ*

**МУТАСАДДӢ** *a.* متصدی мутааҳҳид, мутакаффил, ба ӯҳда гиранда; **мутасаддӣ гаштан** (*ё* **шудан**) *ба коре* кореро ба зимма гирифтан, машғул шудан бо коре.

Ҳиммати олӣ бад-он ризо надиҳад, ки ... касе бад-ин шуғли хатир мутасаддӣ гардад. *Авфӣ*

Пас касе, ки сухани рости саҳлро ба подшоҳ аз тарс натавонад кард, чӣ гуна ӯ мутасаддии амри вазорат мешавад? *Аҳмади Дониш*

**МУТАСАЛЛИҲА** *a.* متسلحه аҳли силоҳ, силоҳдорон.

*Бароқ боргоҳро ба хавос ва мутасаллиҳа ва* мутаҷаннида биёрост. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАСАЛЛӢ** *a.* متسلی тасаллиёбанда, хотирҷамъшаванда; тасаллӣ додашуда.

Ҳар киро нусрат дар ҷониби ӯ вуҷуд гирад, ҳар оина дилаш мутасаллӣ хоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАСАРРИФ** *a.* متصرف дар тасарруф доранда, соҳиб, молик.

Тоҳирро бар маҷмӯи аъмол, ки падараш мутасарриф буд, волӣ намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**мутасарриф шудан** тасарруф кардан, ба даст даровардан, соҳиб шудан.

Он зан тамоми моли ӯро ба ивази садоқ мутасарриф мешуд ва ба он ҷиҳат моли бисьёр ҷамъ карда буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУТАСОВИУЛАЗЛОЪ** *a.* متساوی‌الاضلاع баробарпаҳлӯ (дар ҳандаса).

Ҳайати он мураббаи мутасовиулазлоъ муштамил бар бозорҳои ариз. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАСОВӢ** *a.* متساوی баробар, бо ҳамдигар мусовишаванда аз рӯи ягон хислат ва ҷиҳат, бо ҳам баробар.

Одамӣ аз раҳи сурат мутасовӣ-сифатанд,
Мутафовит ҳама аз тоату исьён гардад.
*Камоли Исмоил*

**МУТАСОИД** *a.* متصاعد *суудкунанда, болораванда.*

Ҷавҳар гудохта шуд, меҷӯшид ва аз вай бухоре мутасоид гашт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Оби муҳит монанди кӯҳҳо ба ҳаво мутасоид мешавад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАТАВВЕЪ** *a.* متطوع ихтиёрӣ, довталаб, бо майлу *рағбати худ ба коре ва амре* дохилшаванда.

Ӯ дар ин амр мутатаввеъ ва мутабарреъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАТАВВИА** *a.* متطوعه довталабон; фидоиён.

Ва бист ҳазор марди дигар аз мутатаввиаи ислом ... ба ҷониби Мӯҳра ва Қунуҷ равона шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАТАРРИҚ** *a.* متطرق **1.** роҳьёбанда, роҳ пайдокунанда; **2.** *маҷ.* ба чизе нуфуз ва таъсиркунанда, муқобалаткунанда.

Мусоламат он бувад, ки нафс муҷомалат намояд дар вақти танозӯи орои мухталифа ва аҳволи мутабоина аз сари қудрат ва малака, ки изтироб мутатарриқи он нашавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУТАТОВИЛ** *a.* متطاول дарозшаванда, тульёбанда, тавил, дароз.

Лафзи ҳуқб ... замони ғайримаҳдуд ва рӯзгори мутатовил низ гуфтаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАФАЗЗИЛ** *a.* متفضل лутфу марҳаматкунанда, накӯкор; соҳиби фазл.

... Сабуру ... шакуру мутафаззил буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАФАККИР** *a.* متفکر тафаккуркунанда, ба фикру андеша фурӯраванда.

Ман аз ин сухан пушаймон шудам ва ба ғоят мутафаккир гаштам. *Авфӣ*

Пас ҳар ду ҷавон ҳайрон бимонданд ва мутафаккир шуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАФАККИРА** *a.* متفکره: **қувваи мутафаккира** қувваи фикр кардан, қувваи тафаккур.

Севвӯм қуввати мутахайила аст ва чун ӯро бо нафси ҳайвонӣ ёд кунанд, мутахайила гӯянд ва чун бо нафси инсонӣ ёд кунанд, мутафаккира хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**МУТАФАРРЕЪ** *a.* متفرع **1.** фаръ-фаръшаванда, шоха-шоха шаванда; **2.** чизе ки аз чизи дигар мебарояд, ҳосил мешавад; мутааллиқ, дахлдор.

Таҳияи олоти заръ ... ва он чӣ бар он мутафарреъ аст, муяссар нагардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАФАРРИД** *a.* متفرد танҳо ва ягона дар сифате ё коре.

Амир Муҳаммад фармуданд, ки мо гуфтем, ки вай [Восифӣ] дар ду амр мутафаррид ва адимунназир аст. *Восифӣ*

... Ва ту бад-ин кор махсус ва мутафаррид набудӣ. *Аҳмади Дониш*

**МУТАФАРРИР** *a.* متفرر фирорӣ, гуреза; **мутафаррир шудан** гурехтан.

Дар ин асно амирзода Абобакр аз Қирмон ба Бағдод мутафаррир шуда ... ба Ҳамадон расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАФАРРИС** *a.* متفرس соҳибфаросат; соҳиббасират, аз рӯи нишон ва аломате ба чизе ҳукмкунанда.

Хирадманди мутафаррис аз равшании субҳи ҷамолаш истидлол бар тобиши офтоби оламтоби давлат ... хоҳад намуд. *Восифӣ*

**МУТАФАРРИҚ** *а.* متفرق пароканда, аз ҳам ҷудошаванда, парешон.

Талабаи мадраса мутафарриқ гардиданд ва ҳар кадом рахти иқомат ба гӯшае кашиданд. *Восифӣ*

*Мабош мурдан таҳсили ҷову молу матоъ,*
Ҳавосро мутафарриқ макун ба ин иҷмоъ. *Бедил*

**МУТАФАТТИН** *а.* متفطن соҳибфатонат, хушьёр, зирак.

Ҳамоно мутафаттини соҳиббасират донад, ки тааллуқи нафс ба бадан бино бар нисбати шариф эътидолест, ки миёни аҷзои аносир шуда. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАФАҚҚИД** *а.* متفقد тафаққудкунанда, бо лутфу марҳамат ҳолпурсикунанда; ғамхорӣ изҳоркунанда ба ҳоли касе.

... Агарчи мутафаққиди ҳоли ин косиб набошад, ин миқдор ҷунбиш ва саъй дохили касб бошад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАФАҲҲИС** *а.* متفحص тафаҳҳускунанда, ҷӯён, таҳқиқкунанда; **мутафаҳҳис шудан** ҷӯё шудан, ба тафтишу таҳқиқ пардохтан.

[Подшоҳ] ба зоти худ мутафаҳҳиси ин ҳол шуда, он занбӯри сиёҳбахти баргаштарӯзгорро ба сиёсатгоҳ ҳозир гардонид. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Шуайб ... аз аҳволу авзоаш мутафаҳҳис шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАФОВИТ** *а.* متفاوت тафовутнок, фарқдор аз ҳамдигар.

[Қоршинос] гуфт: Асрори мулукро дараҷоте мутафовит аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУТАХАЙИЛА** *а.* متخیله ҷое ки дар он хаёл ва тасаввур пайдо мешавад; димоғ, мия.

Бо он ки соҳиби ваҳдат буд касрате мушоҳада кард, ки ҳаргиз дар мутахайилаи ӯ намегунҷид. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАХАЛЛЕЪ** *а.* متخلع 1. кандашуда, кашидашуда (аз чизе); 2. *маҷ.* ҷудо, озод, орӣ (аз чизе).

Солик хоҳад, ки ба куллӣ аз малобиси сифоти вуҷуд мунсалих ва мутахаллеъ гардад. «*Нафаҳот-ул-унс*»

**МУТАХАЛЛИҚ** *а.* متخلق хушхулқ, хушрафтор.

[Зулқарнайн] мутахаллиқ ва мутавозеъ буд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАХАЛЛӢ** *а.* متخلی озод ва халосшуда.

... Ба сабаби он илм аз разоил мутахаллӣ ва ба фазоил мутаҳаллӣ шавад. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАХАЛХИЛ** *а.* متخلخل 1. аз ҳам ҷудо, ба ҳам ночаспон; 2. *маҷ.* ноустувор, номустаҳкам; парешон, халалдор.

Асоси тахт мутахалхил ва арконаш мутазалзил гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАХОСИМ** *а.* متخاصم бо дигаре хусумат ва душманикунанда.

**МУТАШАББИС** *а.* متشبث 1. ташаббускунанда; 2. даст дарозкунанда, чангзананда (ба чизе); таҷовузкор.

Искандар дид, ки Филус бад-ӯ [модари Искандар] муташаббис шуда. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАШАККИЛ** *а.* متشکل шаклу суратгирифта; ташкильёфта (ёбанда).

**МУТАШАККӢ** *а.* متشکی *шикояткунанда, додхоҳ.*

Чунин мардум [фиребгарон] албатта муташаккӣ бошанд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Сарони сипоҳ ва соири лашкариён, ки аз Муҳаммад ибни Аҳмад ибни Ҳокими вазир муташаккӣ буданд, маърӯзи амир Нӯҳ гардониданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАШАММИР** *а.* متشمر тайёрибинанда, омода.

Афросиёб ... муташаммири ҷангу пайкор гашт. «*Равзат-ус-сафо*»

...Муташаммири қитол ва ҷидол гашта, волии Ҷанд ва аҳолии он вилоят Салҷуқро ба мол ва лашкар мадад фармуданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАШОБЕҲ** *а.* متشابه ба ҳамдигар шабеҳ ва монандшаванда, монанд.

Ҳар се бо якдигар мутамозиҷ шаванд, аз таркиби ҳар се ҳолати муташобеҳ ҳодис гардад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУТАШОБИК** *а.* متشابک дар ҳам омезанда, омехташаванда, дарҳам.

Агар ... ҷоддаи иттиҳод насипарем, дар ҷазби манофеъ ва дафъи мазор[р] муташобик ва муташорик нашавем ... «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАШОИР** *а.* متشاعر худро шоир нишондиҳанда, шоири сохта, шоиртарош.

**МУТАШОКИЛ** *а.* متشاکل ҳамшаклшаванда; монанд, шабеҳ, бо ҳамдигар монанд ва мувофиқ.

**МУТАШОКИЛА** *а.* متشاکله *муаннаси* **мутошокил.**

[Тифл] ... дар мабодии ҳол ... тамьиз миёни умури муташокила мисли сурати модар ва ғайри ӯ натавонад кард. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАШОРИК** *а.* متشارک ширкаткунанда, шарик.

Агар ... ҷоддаи иттиҳод насипарем, дар ҷазби манофеъ ва дафъи мазор(р) муташобик ва муташорик нашавем. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУТАЯҚҚИЗ** *а.* متیقظ бедор, хушьёр, огоҳ; хирадманд.

... Ин тақрир аз «Ахлоқи Носирӣ» аст ва тақрири аввал низ муҷмалан оварда ва бар мутаяққизи соҳиббасират пӯшида нест, ки бар тақрири аввал адолати малака басит аст. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**МУТАЯҚҚИН** *а.* متیقن яқин ҳосилкунанда, боваркунанда.

Мутаяққин гаштам, ҳар чиз, ки ба ҷидду саъй талабанд, ... албатта биёбанд. *Авфӣ*

Мутаяққин набошӣ, бияндешӣ, ки рост ояд, чӣ кунӣ ва чӣ ҷавоб диҳӣ. *Аҳмади Дониш*

**МУТАҒАЗЗИЛ** *а.* متغزل ғазалгӯй, ғазалсаро.

Дигар аз шуарои мутағаззил Хоҷа Имоди Фақеҳ аст. «*Нафаҳот-ул-унс*»

**МУТАҒАЙИР** *а.* متغير 1. тағьирьёбанда, дигаргуншаванда; тағьирьёфта, дигаргуншуда.

Баъзе гуфтанд: *Пеш аз ин ки бору набуд, ҳавон шаҳр хуштар аз ин буд, ва чун бору сохтанд, мутағайир шуд. Носири Хисрав*

*Ба як пнёла барафрӯхт оразаш, бингар,*
*Чӣ гуна шуд мутағайир ба ин қадар лола. Восифӣ*

2. *маҷ.* хафа, андӯҳгин, ғамгин.

Амир Низомуддин Алишер аз Ҳирот ин хабар шунида, ба ғоят мутағайир ва парешон гардид. *«Равзат-ус-сафо»*

3. *маҷ.* хашмнокшаванда, хашмгин.

Дидам, ки мутағайир мешавад ва насиҳати ман ба ғараз мешунавад, ба наздики соҳибдевон рафтам. *Саъдӣ*

Хотири султон аз ин сабаб бар Фирдавсӣ мутағайир шуд, рӯзе ӯро талаб фармуд ва аз рӯи итоб ба ӯ гуфт... *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТАҒАЙИРУЛЛАВН** *а.* متغيراللون он ки рангаш дигаргун мешавад; *маҷ.* оташин, хашмгин.

Баъд аз се рӯз ногоҳ дидем, ки аз дар даромад мутағайируллавн... касро бо вай сухан имкон набуд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАҒАЛЛИБ** *а.* متغلب ғалабакунанда, бо зӯрмандӣ ба тасарруфи худ дароваранда; зӯровар, забардаст, ғолиб.

[Арғун] ба эшон гуфт: ... Агар шумо — умаро, маро ёрмандӣ кунед, ба захми шамшер тоҷу тахти падар аз дасти мутағаллиб берун кунам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дасти мутағаллибон ва золимон аз остини ҷавру ситам берун шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТАҒАЛЛИБА** *а.* متغلبه зӯрмандон, зӯроварон.

...Дар рафъи мутағаллиба масоии машкур(а) ба ҷой овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҒАЛЛӢ** *а.* متغلى ғулувкунанда, аз ҳад гузаронда дар чизе.

...Яъне то кучо иморатро баланд ҳоҳӣ кард, эй мусрифтарини мутағаллиён, ва мулоҳазаи ҳоли ҳамсоя бояд кард, чи ҳамсояи бад шаръан ва ақлан мӯҷиби басе фасод мешавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАҒОИР** *а.* متغاير гуногуншаванда, мухталиф; мухолиф.

Аксари саҳобаи кибор ва нақалаи ахбор ва ҷумлаи осор... мутағоири онанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҚАББИЛ** *а.* متقبل қабулкунанда, ӯҳдадоршаванда, ба зимма гиранда; **мутақаббил шудан** ба зимма гирифтан.

Амир Сабуктакин ба забони хушунат вуҷӯҳеро, ки мутақаббил шуда буд, талабид. *«Таърихи Фаришта»*

Ман қадам пеш ниҳода мутақаббили он амри хатарнок шудам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҚАДДИМ** *а.* متقدم пешгузашта, пешина; қадим; насли гузашта; *муқобили* мутааххир.

Некӯтар он, ки сирати гузаштагонро пешвои худ созад ва таҷрибаи мутақаддимонро намудори корҳои худ гардонад. *«Нигори дониш»*

Ҳадиси бақои ҳайр, ки аз мутақаддимон воқеъ шуда ба тасалсул ва анъана ба самъи мутааххирон муяссар шуд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУТАҚАДДИМӢ** متقدمى пешинагӣ.

...Пайдо кардани ҳоли мутақаддимӣ ва мутааххирӣ... пешӣ ва пасӣ бувад. *Ибни Сино*

**МУТАҚАДДИМИН** *а.* متقدمين *ҷ.* мутақаддим.

Имшаб аз миёни шумо марде берун рафтааст, ки мутақаддимин мисли ӯ надидаанд ва мутааххирин монанди вай нахоҳанд дид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҚАЛЛИБ** *а.* متقلب 1. аз паҳлӯ ба паҳлӯ баргарданда дар ҷойгаҳ.

*Мутақаллиб даруни ҷомаи ноз*
*Чӣ хабар дорад аз шабони дароз? Саъдӣ*

2. дигаршаванда, нопойдор; *маҷ.* одами бесубот, нодурусткор.

**МУТАҚАЛЛИД** *а.* متقلد 1. бар худ пӯшанда, овезанда, *мас.* шамшер, қилода ва ғ.; **мутақаллид ба қилодаи дин** *киноя аз* мутеъ ва побанди дин.

Подшоҳе, ки мутақаллид ба қилодаи дин бошад... *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* ба зимма гиранда, ӯҳдадоршаванда.

Ҳар қозӣ, ки мутақаллиди шуғли қазо гардад, ҳоле ки бар маснад нишинад, пештар онро [вақфиёро] мусаҷҷал гардонад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАҚОЗӢ** *а.* متقاضى тақозокунанда, бо исрор талабкунанда.

*Аз давлату ишқ аст ба ман-бар ду муваккал,*
*Ҳар ду мутақозӣ ба ду маънӣ, на ба ҳамто. Унсурӣ*

Меҳмон, ки боадаб бувад, мунтазир бувад, на мутақозӣ. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАҚОИД** *а.* متقاعد 1. бо ҳам дар як ҷо нишинанда.

Адолатпаноҳ баъд аз муболаға ва тавозӯи бисьёр бо шоҳ дар як фарш мутақоид гашта, аз ҳар гуна ҳарф ва ҳикоят дар миён оварданд. *«Таърихи Фаришта»*

2. он кӣ ба ҳаққи худ қонеъ шуда аз баҳри коре мегузарад, дасткашанда аз чизе.

Ба арзи қоон расониданд, ки аз фасоду манъи забҳ қавми туҷҷор... аз омадан бад-ин савб мутақоид шудаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

...Ва ҳеҷ аз такрори он мутақоид мабош! *Аҳмади Дониш*

**МУТАҚОРИБ** *а.* متقارب 1. наздикшаванда, ба ҳам наздик; наздик ва баробар бо ҳамдигар.

Ҳар ду маънӣ бо якдигар мутақориб аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз навоҳӣ ва ақтои Синд ва Ҳинд дарахтон нақл карданд дар разонату расонат мутақориб ва дар захомат мутаносиб. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *адш.* номи яке аз баҳрҳои нӯздаҳгонаи арӯз, ки вазни солими он дар ҳар мисраъ аз чаҳор «фаулун» иборат аст. «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дар вазни мутақорибн мусаммани мақсур — «фаулун, фаулун, фаулун, фаул» навишта шудааст.

Биноҳои ободгардад хароб,
Зи борону аз тобиши офтоб,
Пай афгандам аз назм кохи баланд,
Ки аз боду борон наёбад газанд. *Фирдавсӣ*

**МУТАҚОТИР** *а.* متقاطر қатра-қатра ҷамъоянда; қатра-қатра чаканда.

Мутақотир шуд абрӯ борон гашт,
Равнақафзои боғу бӯстон гашт. *Ҷомӣ*

Ин абри раҳматро, ки бар кишти умеди фақиру фуқаро мутақотир ва боранда аст, поянда дор! *«Илми симиё»*

**МУТАҲАВВИЛ** *а.* متحول таҳаввульёбанда, табдилшаванда, аз ҳоле ба ҳоле гузаранда.

Дар он навоҳӣ чашмае буд, ки оби он дар ҳар маконе, ки андак даранг мекард, мутаҳаввил ба санг мешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҲАВВИР** *а.* متهور нотарс, бебок, диловар.

Ӯ золиме саффок ва мутаҳаввире бебок буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аммо Гавҳаршодбегим имтиноъ менамуд, ки султон Муҳаммад ҷавоне мутаҳаввир аст, мабодо саркашӣ кунад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТАҲАВВИРОНА** متهورانه нотарсона, бебокона.

Ӯ [Гозонхон] бар хилофи он мутаҳаввирона даромад ва тамомати лашкарро хештан ёсомишӣ фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТАҲАДДИС** *а.* متحدث ҳадискунанда, ҳикоякунанда, гӯянда, ривояткунандаи ахбар.

Шаҳре мутаҳаддисони ҳуснат
Илло мутаҳайирона хомӯш. *Саъдӣ*

**МУТАҲАЙИР** *а.* متحير ба таҳайюр монанда, ҳайронмонанда, ҳайрон.

Шайх бо он ду тан зи дунболаш
Мутаҳайир зи сурати ҳолаш. *Ҷомӣ*

Гурбаи пирзан чун аз ҷинси худ бад-он тозагӣ ва фарбеҳӣ дид, мутаҳайир шуда фарьёд кашид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТАҲАЛЛИЛ** *а.* متحلل таҳлилшаванда, ҳалшаванда, обшаванда, ҳалшуда.

Аммо завқ қувватест тартиб карда дар он асаб, ки густурдааст бар рӯи забон, ки таомҳои мутаҳаллилро дарьёбад. *Низомии Арӯзӣ*

**МУТАҲАЛЛӢ** *а.* متحلى зеварьёбанда, бо зевар ороишьёбанда, бо зевар ороста.

...Ба сабаби он илм аз разоил мутаҳаллӣ ва ба фазоил мутаҳаллӣ шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

...Ба ҷамоли фазл ороста ва ба анвои ҳунар мутаҳаллӣ. *Авфӣ*

**МУТАҲАММИЛ** *а.* متحمل 1. бардорандаи чизе, борбардор.

Эй ёр, тавонгарон дахли мискинонанд... ва мутаҳаммили бори гарон. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* таҳаммулкунанда, бардоштнок, тоқатнок.

**МУТАҲАРРИК** *а.* متحرك ҳаракаткунанда; ҳаракатпазир.

Осьёи зерин мутаҳаррик нест, лоҷарам таҳаммули бори гарон мекунад. *Саъдӣ*

**МУТАҲАРРИҚ** *а.* متحرق сӯзанда, сӯхташаванда; сӯхта, оташгирифта.

Шӯълаи синони хунбораш дар саҳрои вағо хирмани ҳаёти аъдо мутаҳарриқ мегардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҲАССИН** *а.* متحصن қалъанишин (барои мудофиа), паноҳандашуда дар қалъа.

Охируламр лашкари Саид ба ҳазимат рафта, дар ҳисори Самарқанд мутаҳассин гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҲАССИР** *а.* متحسر ҳасратхӯранда, боҳасрат.

...Зеро ки нафси шаҳвӣ аз дидани мева мутаҳассир гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАҲАТТИК** *а.* متهتك пардадар, расвокунанда, беобрӯкунанда; бадзабон, бебок.

Алавие буд дар Марв ба ғоят мутаҳаттик ва лофакор ва мутаҳаввир ва бадкор. *«Ҳористон»*

Чун ба ходим коре руҷӯъ кунанд, ба зуҳури андак халале ӯро аз он кор маъзул набояд кард, чи ин феъли мутаҳаттикон ва кӯтоҳбинон аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТАҲАТТИМ** *а.* متحتم воҷиб, хатмӣ, зарур, ногузир.

**МУТАҲАТТИМУЛИМТИСОЛ** *а.* متحتم‌الامتثال коре, ки иҷрояш ҳатмӣ ва ногузир бошад.

Аз мақифи ҷалол фармони мутаҳаттимулимтисол судур ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҲАҶҶИР** *а.* متحجر он чӣ ба санг табдил мeёбад, сангшаванда; сангшуда, чун санг сахтшуда.

Камтар он, ки ҳавошии ӯ мутаҳаҷҷир ба ҳаҷар гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУТАҲОВИН** *а.* متهاون ғофил, ғафлатварзанда, он кӣ кореро саҳл мегирад, саҳлгир.

Дигар хидматгорон ба лаҳву лаиб машғул ва дар адои хидмат мутаҳовин. *Саъдӣ*

**МУТАҲҲАР** *а.* مطهر 1. пок, тоза, покизашуда; 2. *маҷ.* муборак.

...Пешонии мутаҳҳарашро бибӯсид. *«Таърихи Табарӣ»*

Бас кун, эй лаклаки беҳудаву гуфтори тиҳӣ,
То суханҳо ҳама аз ҷони мутаҳҳар гиранд. *Шамси Табрезӣ*

**МУТАҶАЗЗӢ** *а.* متجزى ҷузъ-ҷузъ шаванда, ба порчаҳои майда ҷудошаванда; ҷузъ, ҷузъшаванда.

Ва чун мумосси ҳар тараф ба чизи дигар шавад, мутаҷаззӣ шуда бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУТАҶАЛЛИД** *а.* متجلد сабру тоқатовар, бардоштнок, бобардошт.

Бо Ино-қоон гуфт, ки ин тоҷик аҷаб марди мутаҷаллидест. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҶАММИЛ** *а.* متجمل 1. ботаҷаммул, ороста, зебу зинатьёбанда; 2. бошаъну шукӯҳ.

Қори Фаррухӣ дар хидмати ӯ олӣ шуд, таҷаммуле тамом сохт... ва чун султон Маҳмуд ӯро мутаҷаммил дид, ба ҳамон чашм дар ӯ нигарист. *Низомии Арӯзӣ*

**МУТАҶАННИБ** *а.* متجنب иҷтинобварзанда, парҳезкунанда, худро ба канор гиранда.

Пайваста аз сахтии ӯ мӯҳтариз ва мутаҷанниб мебудам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҶАННИДА** *а.* متجنده аҳли ҷанг, ҷанговарон, аскарон; сипоҳиён.

Чораи ин кор он аст, ки асокир ва мутаҷаннидаи Шомро ҷамъ фармой. *«Равзат-ус-сафо»*

Маҷмӯи аспони мутаҷаннида мулки ӯ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТАҶАССИД** *а.* متجسد ба ҷасад даромада, ба қолаб даромада, муҷассам.

Шахсе дидам, ... ки вай касеро музоҳамат намекард ва касе вайро, ба миёни ду кас меомад ва эшонро аз ҳам ҷудо намекард, донистам, ки рӯҳест мутаҷассид шуда. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТАҶАССИС** *а.* متجسس барои хабаргирӣ кофтуковкунанда, ҷустуҷӯкунанда, ҷӯяндаи хабар, хабаргиранда.

Дигар Азимуррум... чун дабдабаи ҷуди Ҳотам шунид, мутафаҳҳиси ахбор ва мутаҷассиси аҳволи вай гашт. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУТАҶОВИЗ** *а.* متجاوز таҷовузкунанда, аз ҳад ва меъёри худ бароянда; **мутаҷовиз аз** зиёд аз ҳадди маълум, зиёд.

Гуфт: Махдумо! Ин ба таҳқиқ пайваста, ки адади лашкари ин ҷамоат аз ҳаштод ҳазор мутаҷовиз аст. *Восифӣ*

**МУТЕЪ** *а.* مطيع итоаткунанда, фармонбардор, тобеъ.

Ва агар ғараз он бувад, ки то мардумон мутеи вай бошанд ва хидмат кунанд, ин ҷоҳилӣ бувад дар сурати оқилӣ. *Аҳмади Дониш*

**мутеъ ва мунқод** тобеъ ва фармонбардор.

Умаро ва сарбадорони Хуросон бад-ӯ мутеъ ва мунқод гаштанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУТЛАҚ** *а.* مطلق **1.** комил, тамом.

Саиди мутлақ он вақт бувад, ки саодати ӯро заволе ва интиқоле набошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Беқайдаму аз кори ҷаҳон фориғи мутлақ,
Қас бо ману ман ҳам ба касе кор надорам.
*Ҳилолӣ*

**2.** озодшуда, раҳо кардашуда; озод.

...Ва чун мол ба Ҳирс расад, он худовандзодаро итлоқ кунанд ва аз ҷониби султони олам ӯ худ мутлақ бувад. *Низомии Арӯзӣ*

Яқин бибояд донист, ки то молро аз қайди имсок мутлақ нагардонанд, тавсани мафохир ва маолӣ ба қайд дарнаёяд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**3.** тамоман, ба таври куллӣ; ҳаргиз.

Фузулӣ, сафҳаи ҷонро зи акси донаи холаш
Чунон пур кун, ки мутлақ ҷо намонад доғи ҳиҷронро. *Фузулӣ*

Мутлақ сухани он дар дили санги эшон кор накард. *«Фатҳнома»*

**МУТЛАҚАН||МУТЛАҚО** *а.* مطلقاً||مطلقا комилан, тамоман, ба таври куллӣ.

...Ва мутлақо аз Иброҳим истидъои нузул накард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТЛАҚУЛИНОН** *а.* مطلق العنان соҳибихтиёри тамом, мухтор.

Умарои мазкур... муҳиммоти мулкӣ ва молӣ ба ӯ руҷӯъ карда мутлақулинон сохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТЛИФ** *а.* متلف талафкунанда, барбоддиҳанда, беҳуда сарфкунанда, исрофкор.

... Марде мутлиф будааст ва амволе, ки ба тариқи ирс ба вай расид, ҷумла талаф кард. *Авфӣ*

Бахшанда ва сахӣ бош, аммо мусриф ва мутлиф на. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУТМАИН** *а.* مطمئن хотирҷамъ, осудахотир; итминондошта, эмин.

Порадӯзе буд дар ақсои Рай,
Мутмаин бар порадӯзӣ рои вай. *Ҷомӣ*

Қабӯтарон... эмин ва мутмаин ба ошьёнаи худ бозгаштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Равон шуд сӯи он ғамдида фарзанд,
Чу дидаш, мутмаин гардиду хурсанд. *Нозим*

**МУТМАИННА** *а.* مطمئنه *муаннаси* **мутмаин; нафси мутмаинна** нафси аз олоиш ва гуноҳҳо покшуда.

Яке қуввати нотиқа, ки онро нафси малакӣ ва нафси мутмаинна гӯянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТОА** *а.* مطاعه *муаннаси* **мутоъ.**

...Ҳамвора аҳкоми мутоа мабзул фармудӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТОАНОТ** *а.* مطاعنات таъна ва сарзаниш карданҳо як дигарро.

Мухотабот ва муотабот ба мутоанот ва музоработ сироят кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТОБААТ** *а.* متابعت пайравӣ, тобеъшавӣ, итоат, фармонбардорӣ.

Ҳилми шутур, чунон ки маълум аст, агар тифле миҳораш гирад, сад фарсанг бибарад, гардан аз мутобааташ барнапечад. *Саъдӣ*

**МУТОБАҚА** *а.* مطابقه мутобиқ ва мувофиқ кардани ду чиз бо ҳамдигар.

Ва тоифае гирди сухани маснӯъ тавфе мекунад ва... муқотаботро ба санъатҳои мухталиф чун таҷнис ва иштиқоқ ва мувозана ва мутобақа ва ғайри он машҳун мегардонад. *«Оини нигориш»*

**МУТОБЕЪ** *а.* متابع пайрав, тобеъшаванда, мутеъ.

Ҳар кас хоҳад, ки дӯсту душман мутобеи ӯ бошад, бояд ки ӯ хизонадори эшон бошад. *Авфӣ*

Агар мутобеи эшон бувад фалак, чӣ аҷаб,
Ки ҷуз мутобаати Гов кай кунад гардун.
*Заҳири Форьёбӣ*

**МУТОБИҚ** *а.* مطابق мутобиқаткунанда, мувофиқоянда, ростоянда ба чизе, мувофиқ, соз, баробар.

Чун ба назари шариф дид, ки маънӣ мувофиқи сурат нест ва ҳайбат мутобиқи сират... *«Ҳористон»*

Чу равшан гашт мазмуни китобат,
Мутобиқ шуд суволаш бар ҷавобат. *Ҳозиқ*

**МУТОВААТ** *а.* مطاوعت итоат, мутеъ ва тобеъшавӣ, фармонбардорӣ.

Чарову чун нарасад дардманд ошиқро,
Магар мутоваати дӯст, то чӣ фармояд? *Саъдӣ*

Асбро хосиятест дар мутоваати савор ва сабукӣ дар давидан. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУТОВЕЪ** *а.* مطاوع итоаткунанда, мутеъ, зердаст.

Шоҳон бар остони ҷалолат ниҳода сар,
Гарданкашон мутовеу кайхисравон гадо. *Саъдӣ*

**МУТОЛАА** *а.* مطالعه **1.** аз назар гузаронидани чизе бо мақсади огоҳшавӣ ва шиносшавӣ бо он.

[Амир Шаҳид] аз он ҷо ба Хуросон рафт ва мамлакати хешро мутолаа мекард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маликро дар дил омад, ки ҷамоли Лайлӣ мутолаа кунад, то чӣ сурат аст, ки мӯҷиби чандин фитна аст. *Саъдӣ*

**2.** китоб хондани дар дил, хондани хомӯшона.

Он чӣ китоб буд, ки мутолаа мекардӣ? *Авфӣ*

Шабе мутолааи дафтари дилам кардам,
Ҳадиси шавқи ҷамолаш дар ин китоб баромад. *Ибни Ямин*

**МУТОЛАБА||МУТОЛАБАТ** *а.* مطالبه||مطالبت **1.** талаб кардан, ҳаққи худро талаб кардан; руёнда гирифтан.

Ӯро мутолабат кунед, то моли ман поймол накунад. *Авфӣ*

Баққолеро дираме чанд бар сӯфиён гирд омада буд дар Восит, ҳар рӯз мутолабат кардӣ ва суханҳои бохушунат гуфтӣ. *Саъдӣ*

**2.** тафтиш, истинтоқ, тергав, бозпурс.

...Боз дар Систон вайро бигирифтанд ва банд карданд ва бо хештан ба Қоин бурданд ва берун нагузоштанд, то ба шиканҷа ва мутолабат аз ӯ шаш ҳазор динор ситаданд. *«Таърихи Систон»*

Ӯро ба таъниф ва таклиф оварданд ва дар мутолаба кашиданд. *Авфӣ*

**МУТОЛАБОТ** *а.* مطالبات *ҷ.* **мутолаба||мутолабат.**

Бароқ дигар бор дасти тааддӣ ва татовул дароз кард ва мардумро ба анвои мутолабот ва мусодарот мухотаб гардонид. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТОРАДА** *а.* مطارده таъқиб кардан, аз ақиби касе рафтан.

Баъд аз соате, ки муҳораба ва мутoрада намуд аз ситезу овез оҷиз гашта, инон бигардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТОРАҲА** *а.* مطارحه машварат кардан, музокира кардан.

Ва дар муторақа ва мунозара ва музокараи ин будем, ки толибилме даромад. *Восифӣ*

**МУТОЪ** *а.* مطاع касе (ё чизе), ки мардум ба вай итоат мекунанд.

Амри ӯ нофиз аст ... ва фармонаш мутоъ. *Авфӣ*

Ғукон амире мутоъ ва номдор доштанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТОЯБА** *а.* مطایبه шӯхӣ, хушгӯӣ, зарофат бо ҳамдигар.

Гурба гуфт: Ин суханон аз рӯи ҷаҳд мегӯӣ ё... ҳазлу мутояба мекунӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бухтуннаср ҷавоб дод, ки бо ман мутояба ва мазоҳ мекунӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТРАФ** *а.* مطرف пардаи рӯпӯш, ҳиҷоб.

Он ҳоли сияҳ бар он рухон мутраф зад,
Абдол зи бим чанг бар мусҳаф зад. *Ҷомӣ*

**МУТРИБ** *а.* مطرب марди навозанда ва сароянда.

Ва аҳли Бухороро бар куштани Сиёвуш сурудҳои аҷиб аст ва мутрибон он сурудҳоро «кин» гӯянд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Нишонданд мутриб ба ҳар барзане,
Ағонисароеву барбатзане. *Низомӣ*

**МУТРИБА** *а.* مطربه *муаннаси* **мутриб.**

Бо мутрибаи чу моҳи тобон
Чанги тару хушк месароянд. *Анварӣ*

Буд ӯро даҳ канизак мутриба
Дар ағонӣ сахт олимартаба. *Аттор*

**МУТРИБӢ** مطربی навозандагӣ, сарояндагӣ.

[Рӯдакӣ] ба воситаи ҳусни савт дар мутрибӣ афтод ва уд биёмӯхт ва дар он моҳир шуд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУТТАКО** *а.* متکی||متکا **1.** чизе ки бар он такья карда мешавад, такьягоҳ.

Остони кӯи ту пиру ҷавонро муттакост,
Қиблаи арбоби шайху шоб мебинам туро. *Сайидо*

**2.** болин, болишт.

Ба зону даровард доно дабир,
Зада такья бар муттакои ҳарир. *Ҳотифӣ*

**МУТТАЛЕЪ** *а.* مطلع огоҳ, хабардор.

Нашояд ба дору даво кардашон,
Ки кас мутталеъ нест аз дардашон. *Саъдӣ*

Обоқохон чун бар ҳоли эшон мутталеъ шуд, фикре фармуд ба ғоят борик ва оқилона тадбире кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУТТАСЕЪ** *а.* متسع васеъ, фарох, кушод.

Мақоме муттасеъ тартиб карданд ва аркони давлат ва аъёни ҳазрат ва зӯроварони рӯи замин ҳозир шуданд. *Саъдӣ*

Ҳар дуро дил аз талоқӣ муттасеъ,
Ҳамдигарро қиссахону мустамеъ. *Румӣ*

**МУТТАСИЛ** *а.* متصل **1.** пайваст, ҳампаҳлӯ.

Паси он рабази қадим рабази дигар бино кунанд, чунон ки ҳар ду муттасил ва мӯҳкам шавад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Абр гӯ: Соя маяндоз, ки гирди лаби ҷӯй
Сояи норвану бед ба ҳам муттасил аст. *Ҷомӣ*

**2.** доимо, ҳамеша.

Ходимон аз баҳри хидматгорианд,
Муттасил дар шуғли меҳмондорианд. *Ҷомӣ*

Чашми ман чун мардуми бемоя тифли ашкро
Муттасил мепарварад, аммо ба сад хуни ҷигар. *Фузулӣ*

**МУТТАСИЛА** *а.* متصله *муаннаси* **муттасил.**

Аввалро нисбати муттасила гӯянд, дуввӯмро нисбати мунфасила. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУТТАСИМ** *а.* متسم нишон кардашуда, имтиёздор, маълум.

Мухолатат бо абнои навъ бар ваҷҳи таовун воҷиб бошад ва илло аз қоидаи адолат мунҳариф шуда бошанд ва ба симати ҷавр муттасим. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУТТАСИФ** *а.* متصف дорои ягон сифат.

Ҳар кас, ки бад-ин сифатҳо муттасиф набошад, дӯстиро нашояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУТТАФИҚ** *а.* متفق **1.** ҳамраъй, якдилу якзабон; якшуда, иттифоққарда.

Ин хабарҳо в-ин ривоёти муҳиқ,
Сад ҳазорон пир бо вай муттафиқ. *Румӣ*

...Дар фазлу камол ва ҳусни сирати ӯ [Саъдӣ] соҳибқаламони олам муттафиқанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** қарорьёфта, тасмимгирифта; **муттафиқ шудан** а) ҳамраъй омадан.

Тоифае аз ҳукамои Юнон муттафиқ шуданд, ки мар-ин дардро давое нест. *Саъдӣ*

б) тасмим гирифтан, қарор додан.

Муттафиқ мешавам, ки дил надиҳам,
Мӯътақид мешавам дигар борат. *Саъдӣ*

**МУТТАФИҚУЛКАЛИМА** *а.* متفق الكلمه ба як қавл, ба як овоз, якдилу якзабон.

Қамари иҷтиҳод бар миён бастанду муттафиқулкалима гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Вузарои Рус бо вукалои машваратхона тариқи қитолро маслаҳат надида, муттафиқулкалима руқъаи сулҳ ва муоҳада ба подшоҳ навиштанд. *Аҳмади Дониш*

**МУТТАҚӢ** *а.* متقی тақводор, парҳезгор.

Эй муттақӣ, гар аҳли дилӣ, дидаҳо бидӯз,
Қ-инон ба дил рабудани мардум муайянанд. *Саъдӣ*

Дар Банӣ-Исроил марде буд, ки ӯро Абӯсолеҳ мегуфтанд ва ӯ марде муттақӣ ва парҳезгор буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**МУТТАҲАМ** *а.* متهم тӯҳматзада, ба тӯҳмат дучоршуда, он кӣ дар ҳаққи ӯ гумони бад рафтааст.

Ҳар кӣ бо бадон нишинад, агар низ табиати эшон дар ӯ асар накунад, ба феъли эшон муттаҳам гардад. *Саъдӣ*

Покбозон ҳама дар майкада маҳрам гаштанд,
Ғайри Ҷомӣ, ки ба фатвои вараъ муттаҳам аст. *Ҷомӣ*

**МУТТАҲИД** *а.* متحد иттиҳодкарда, якшуда.

**МУТТАҲИМ** *а.* متهم тӯҳматкунанда бар касе, бадгумоншаванда дар ҳаққи касе; бадгумон.

Афросиёб дар кори ӯ муттаҳим гашт ва ӯро бикушт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУТУН** *а.* متون *ҷ.* **матн.**

...Мутуни кутуби таворих ба ин хабар машҳун аст. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**МУТЪА** *а.* متعه никоҳи муваққатӣ, зангирӣ барои муддати муайян, сиға (аз рӯи қоидаи мазҳаби шиа).

Ин ҷо ҷавоб дод, ки мутъа дар замони ҳазрати расул ... буда ва дар аҳди халифаи дуввӯм бартараф шуда. *«Таърихи Фаришта»*

**МУТҚАН** *а.* متقن маҳкам, устувор; **раъйи мутқан** раъйи устувор, фикру мулоҳизаи пухта ва яқин.

Ягона гашта аз аҳли замона
Ба алфози матину раъйи мутқан. *Манучеҳрӣ*

**МУФАВВАЗ** *а.* مفوض тафвиз кардашуда, супурдашуда, вогузоршуда, таслимшуда.

Чу забти мулк муфавваз ба туст, ҷаҳд намой,
Ки аз ҷавонибу атроф бохабар бошӣ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

[Ҳалокухон] ҷумла мамолики Ироқ ва Хуросону Мозандарон то фурзаи Ҷайҳун ба шаҳзода Обоқо, ки фарзанди бузургтар буд, муфавваз фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУФАККИР** *а.* مفکر фикркунанда, андешанда, ғарқи фикру андеша.

Маро чашм андар эшон монд хира,
Равон мадҳушу мағзу дил муфаккир. *Манучеҳрӣ*

**МУФАЛСИФ** *а.* مفلسف машғули фалсафа, файласуф.

Ҳамчу он марди муфалсиф рӯзи марг
Ақлро медид бас беболу барг. *Румӣ*

**МУФАРРАҲ** *а.* مفرح фараҳманд, хурсанд.

**МУФАРРЕҲ** *а.* مفرح **1.** фараҳбахш, хурсандиовар.

Ҳар нафасе, ки фурӯ меравад, мумидди ҳаёт аст ва чун бармеояд, — муфарреҳи зот. *Саъдӣ*

**муфарреҳи тараб** ангезандаи шодӣ ва сурур.

Зар ба хӯрдан муфарреҳи тараб аст,
Чун ниҳӣ, ранҷу бимро сабаб аст. *Низомӣ*

**2.** *тиб.* доруи қувватдиҳандаи дилу ҷигар.

Ғӯрабо равшании чашми заифон бошад,
Зирабо ҳамчу муфарреҳ зи барои бемор. *«Абӯисҳоқи Атъима»*

Гар дилам сӯзад самуми бодия,
Бас муфарреҳ, к-аз лабу холаш кунам. *Хоқонӣ*

**МУФАРРЕҲНОМА** مفرح نامه номаи фараҳбахш ва шодиафзо.

Аниси хотири бечорагонӣ,
Муфарреҳномаи оворагонӣ. *Убайди Зоконӣ*

Муфарреҳномаи дилҳош хонанд,
Қалиди ганҷи мушкилҳош донанд. *Низомӣ*

**МУФАССАЛ** *а.* مفصل бо тафсил, пурра ва васеъ ифода кардашуда, бо шарҳу эзоҳ.

Ҳама дафтари фазлу инъоми туст,
Муфассал шуда нусхаи номи туст. *Ҷомӣ*

**МУФАССАЛАН** *а.* مفصلاً бо тафсил, ба таври тамом ва пурра.

Асомии эшон муфассалан наёмада. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУФАССИР** *a.* مفسر тафсиркунанда (бештар Қуръонро).

... Ба ҷиҳати фуқаҳо, муҳаддисон ва мутакаллимон ва муфассирон ва нуҳот ва шуаро ва атиббо ва ҳуссоб ва муҳандисин марсумот таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Забони теғи бедареғашон муфассири оёти фатҳу нусрат аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФАТТЕҲ** *a.* مفتح кушоянда, фатҳкунанда, вокунанда.

**МУФАТТЕҲУЛАБВОБ** *a.* مفتح الابواب кушояндаи дарҳои баста; осонкунандаи мушкилҳо (яке аз сифатҳои худо).

Дари майхона бастаанд дигар,
Ифтатеҳ, ё муфаттеҳулабвоб! *Ҳофиз*

**МУФАТТИН** *a.* مفتن фитнаангез, фитна барпокунанда, фитнагар.

Дар ин вақт баъзе муфаттинон назди Баҳромхон рафта, ӯро ба ҷанг таҳрис намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

Сухани он муфаттин муассир афтода, қавм сари чоҳ боз карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФЗЕА** *a.* مفزعه *муаннаси* **муфзеъ.**

Арвоҳи киром ба сувари маҳиба ва ҳаёкили муфзеа нузул мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФЗЕЪ** *a.* مفزع фазаъоваранда, ба тарс андозанда, даҳшатнок.

**МУФЗИЛ** *a.* مفضل некикунанда ва афзунибахшанда, лутфу марҳаматкунанда.

Бо ӯ ба фазл кун, эй муфзилу карим,
К-аз адли ту ба фазли ту меоварад паноҳ. *Ҷомӣ*

**МУФЗӢ** *a.* مفضی бурдарасонанда ба чизе, анҷомдиҳанда, мунҷар(р).

Он ҳасад ба адоват муфзӣ шуд. *Авфӣ*

Мумкин аст, ки он саъй ва ҷаҳди ҳариқ ва ғариқ муфзӣ ба саломат ва наҷот шавад. *Аҳмади Дониш*

**МУФИД** *a.* مفید фоидабахш, фоиданок, нафъовар.

Ба таъм талх чу панди падар, валек муфид,
Ба назди мубтил ботил, ба назди доно ҳақ. *Ибни Сино*

Ҳарчанд ходимон хостанд, ки [қаландар] чизе гирифта баргардад, муфид нашуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУФИЗ** *a.* مفیض файзбахш, ба фаровонӣ оваранда; атокунанда.

Оташ, ки бувад муфизи анвор,
Бар кӯҳи баланд дар шаби тор ... *Ҷомӣ*

**МУФИҚ** *a.* مفیق **1.** бедоркунанда, ба хуш оварандаи маст ё бемор; **2.** бедор, хушьёр.

Ин масал аз худ нагуфтам, эй рафиқ,
Сарсарӣ машнав чу аҳливу муфиқ. *Румӣ*

**МУФЛЕҲ** *a.* مفلح муваффақ; комьёб; хушбахт.

Сиррӣ ... гуфт: Башорат бод туро, ки ... дархоста будам, ки инро бар дасти муфлеҳе ё муваффиқе ба ман расонад. *Ҷомӣ*

**МУФЛИС** *a.* مفلس бечиз, подор, камбағал, фақир, бенаво, қашшоқ.

Неъмати мунъим чарост дарьё-дарьё?
Меҳнати муфлис чарост киштӣ-киштӣ? *Носири Хисрав*

Марди муфлисро аз ин бадтар чӣ ғам,
Ганҷ дар паҳлӯву киса бедирам. *Ҷомӣ*

Мавлоно Шамсуддин рӯзе муфлис буд, аз хидмати Садриддин Низомулмулк як ҳазор динор қарз хост. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУФЛИСӢ** مفلسی бечизӣ, нодорӣ, камбағалӣ, фақирӣ, бенавоӣ, қашшоқӣ.

Соқиё, аз муфлисӣ шуд чеҳраи ман хоки роҳ,
Ин қадар маърӯзи табъи кимиётаъсири туст. *Мушфиқӣ*

Нест дар вай муқобили ин ранҷ
Аламӣ муфлисию ҳасрати ганҷ. *Бедил*

**МУФЛИҚ** *a.* مفلق нуктасанҷ, навовар (дар бораи шоир).

Шоири муфлиқ манам, хони маонӣ марост,
Резахӯри хони ман Унсурию Рӯдакӣ. *Хоқонӣ*

Басо меҳтарон, ки неъмати подшоҳон хӯрданд ва бахшишҳои гарон карданд ва бар ин шуарои муфлиқ супурданд. *Низомии Арӯзӣ*

**МУФОВАЗА||МУФОВАЗАТ** *a.* مفاوضه||مفاوضت **1.** муқовала, музокира ва баён кардани фикр ва раъи худ ба якдигар.

Хоҷа Абӯалӣ вазир буд, ҳар рӯз ... пеши шоҳаншоҳ шудӣ ва то намози дигар пеши ӯ муфоваза ва муҳовара будӣ миёни эшон. *Низомии Арӯзӣ*

... Баъд аз он ки аз тановули атъима бипардохт, ба муфовазат машғул шудем. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** муошировати марду зан.

[Малик] гуфт: Агар дар муфовазати ӯ шабе таъхир кардӣ, чӣ шудӣ, ки ман ӯро афзунтар аз баҳои канизак бидодаме. *Саъдӣ*

**МУФОД** *a.* مفاد маънӣ, мазмун.

... Ва миёнаравӣ дар умури маошия ба муфоди «хайрулумури авсатуҳо» (мебошад). *Аҳмади Дониш*

**МУФОРАҚАТ** *a.* مفارقت ҷудоӣ аз ҳамдигар, фироқ.

Аз зодбум муфорақат бе зарурат аз ақл дур аст. *Авфӣ*

Нест зи ҳам муфорақат сояву офтобро,
Ҳар тарафе, ки меравӣ ман ба туву ту бо манӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУФОТАҲА||МУФОТАҲАТ** *a.* مفاتحه||مفاتحت оғоз кардан, сар кардан.

Ба салом муфотаҳат намудем. *Авфӣ*

**МУФОХАРАТ** *a.* مفاخرت фахр кардан, ифтихор намудан; изҳори бузургӣ ва калонтарошӣ кардан.

Дар саффи некувон ба мақоми муфохарат
Хоҳанд аз рухи ту назар моҳу офтоб. *Анварӣ*

Вайро шоҳ Санҷон лақаб ниҳод ва вай ҳамеша ба он менозидӣ [ва] муфохарат мекардӣ. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУФОХИР** *а.* مفاخر фахркунанда, ифтихоркунанда.

...Эй муфохир ба гавҳари ту уқул,
Ҳалли ҳар мушкиле, ки дар сухан аст.
Қарда бар хотири ту ҷумла ҳулул.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУФОҶО||МУФОҶОТ** *а.* مفاجا||مفاجات ҳамлаи ногаҳонӣ.

В-он ки нуқлу маи ӯ дар деҳи сӯфӣ нақд аст,
Ӯ раҳи қофилаи ақл муфоҷо бизанад.
*Шамси Табрезӣ*

**ба муфоҷот (мурдан)** ба таври ногаҳонӣ (мурдан).

Мӯътамад ба муфоҷот бимурд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Яке рӯз бомдоде хабар афтод, ки дӯш фалон қассоб бимурд ба муфоҷот, бе ҳеҷ иллати беморӣ, ки кашид. *Низомии Арӯзӣ*

**МУФРАД** *а.* مفرد **1.** якка, танҳо, ягона, ҷудогона.

Агар ҳастӣ бувад, ки ба вай ишорат бувад ва вай ҷудо аз сурат ва муфрад истода бувад...
*Ибни Сино*

Дар доираи мулк туӣ нуқтаи муфрад,
Раҳ нест дар ин доира ҳамтову қаринро. *Муиззӣ*

**2.** муборизе, ки якка ба майдон мебароянд.

Ятимон ва муфрадон аз бими захми корд ва ханҷари ӯ меларзиданд. *Восифӣ*

**3.** *грам.* танҳо; *муқобили* ҷамъ 5; **4.** исми хос.

**МУФРАДОТ** *а.* مفردات *ҷамъи* **1.** ҷ. **муфрад** 1; **2.** навишти шаклҳои алоҳидаи ҳуруфоти арабӣ дар вақти машқи хат.

Чун фароғат зи муфрадот омад,
Вақти машқи мураккабот омад.*

**муфрадоти луғот** луғатҳои танҳо, калимаҳои алоҳида.

Ва дафтаре муштамил бар муфрадоти луғоти ҳинд ва мураккаботи он набишта, [он тоҷир] бо ман дод. *Аҳмади Дониш*

**МУФРАДСАВОР** مفردسوار яккасавор, яккатоз.

Хабар дод ориз, ки шашсад ҳазор
Баромад далерони муфрадсавор. *Низомӣ*

Зи муфрадсаворони донистакор
Зи лашкар рақам карда панҷаҳ ҳазор. *Ҳотифӣ*

**МУФРИТ** *а.* مفرط **1.** ифроткунанда, аз ҳадди эътидол, аз андоза берун раванда (дар чизе, коре).

Мардро хидмати якрӯзаи он борхудой,
Гарчи мусриф бувад-у муфрит, садсола навост.
*Фаррухӣ*

**2.** аз ҳад гузаранда, аз ҳад зиёд, бисьёр.

Ки дар дил чун ғами муфрит фурӯзад,
Ҳама гар зиндагӣ об аст, сӯзад. *Ҳозиқ*

Дар ғайбати султон Саид дар Хуросон вабое азим ва тоуне муфрит рӯй намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУФСИД** *а.* مفسد фосидкунанда; табаҳкор, вайронкор, бадкор.

Он ҷо қавме муфсид дар роҳ бошанд, ки ҳар киро ғариб бинанд, тааррӯз расонанд. *Носири Хисрав*

Замин паст карданд, то беш ҳеҷ муфсиде он ҷо маъво насозад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУФТ** مفت **1.** бепул, бе музд, ройгон.

Ба ду кавнаш харидаам, натвон
Домани ӯ зи даст додан муфт. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* фоида.

Аз халқ агар канора гирифтем, муфти мост,
Завраҳ зи мавҷхези хатар мекашем мо. *Бедил*

◇ **муфти худ гирифтан** фурсатро ғанимат шумурдан.

Ҳарчанд кори фардост, имрӯз муфти худ гир,
Шояд димоғи тоқат вақти дигар набошад. *Бедил*

**МУФТАИЛ** *а.* مفتعل сохтакор.

Дами нӯшини исавӣ дорӣ,
Заҳри зарроқи муфтаил чӣ хӯрӣ? *Хоқонӣ*

**МУФТАКИР** *а.* مفتکر фикркунанда, андешанда; ба ёд оваранда.

Муштағили туам чунон, к-аз ҳама чиз ғоибам,
Муфтакири туам чунон, к-аз ҳама халқ ғофилам.
*Саъдӣ*

**МУФТАРАЗ** *а.* مفترض лозим, воҷиб, ҳатмӣ.

Аз хатар парҳез омад муфтараз,
Бишнавед аз ман ҳадиси беғараз! *Румӣ*

Ҳусомуддин ва ҷамъе дигар, ки ҳақгузорӣ ва ободии валинеъмат муфтараз медонистанд, ... султонро аз ҳабс берун оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФТАРАЗОТ** *а.* مفترضات *ҷамъи* **1.** ҷ. **муфтараз; 2.** корҳое, ки иҷрои онҳо ҳатмӣ ва воҷиб аст.

Афросиёб ҷамеи муфтаразоти Сиёвуш ва Рустамро ба ин ҷоҳ мақрун дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФТАРИЁТ** *а.* مفتریات ифтироҳо, тӯҳматҳо, бӯҳтонҳо.

Аз ин навъ... муфтариёт... дар қайди китобат оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гуфтанд: Ин сухан аз ҷумлаи муфтариёт аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУФТАРИҚ** *а.* مفترق аз ҳам ҷудошуда, аз ҳам ҷудо; ҷудо-ҷудо, пароканда.

Ҳамчу хоки муфтариқ дар раҳгузар,
Як сабушон кард дасти кӯзагар. *Румӣ*

Назми пурмаънӣ чу дар тақтеъ гардад муфтариқ,
Ҷумла аҷзояш зи ҳам, ҳар ҷумла бемаънӣ бувад.
*Ҷомӣ*

**МУФТАРО** *а.* مفتری ифтирокардашуда, тӯҳмат кардашуда, он кӣ ба вай тӯҳмат шудааст.

...Ки биё, то моҳ бинмоям туро,
Моҳро ҳаргиз надид он муфтаро. *Румӣ*

**МУФТАРӢ** *а.* مفتری ифтирокунанда, тӯҳматкунанда, бӯҳтонкунанда.

Нест ин аз рони гов, эй муфтарӣ,
Рони говат менамояд аз харӣ. *Румӣ*

Бояд донист, ки аз хулафои Ҳасани Саббоҳ ҳар кӣ даъвии фарзандии Исмоил карда, дар он даъвӣ муфтарӣ ва каззоб буда. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФТАТАН** *а.* مفتتن мафтуншуда, парастишкунанда; ошиқ.

Ба хоки пои сутури ту моҳ муштоқ аст,
Ба оби дасти ту-бар ошиқ асту муфтатан аст.
*Муиззӣ*

Рӯ ба ҳам каранд ҳар се муфтатан,
Ҳар серо як дарду як ранҷу ҳазан. *Румӣ*

**МУФТАТАҲ** *а.* مفتتح ифтитоҳ, аввал, оғоз, ибтидо.

[Амъақ] ин чанд байт, ки муфтатаҳи яке аз қасоид гуфта, ба ғоят бадеъ ва латиф воқеъ шудааст. *«Нафаҳот-ул-унс»*

Аз муфтатаҳи рисолат то мухтатам бар як намат танҳо иқтисор наафтад. *«Оини нигориш»*

**МУФТАҚАД** *а.* مفتقد гумшуда, гум.

Мунтаҳои ихтиёр он аст худ,
К-ихтиёраш гардад ин ҷо муфтақад. *Румӣ*

**МУФТАҚИР** *а.* مفتقر муҳтоҷ, ниёзманд.

Ва аъёни ин мамлакат ба дидори ӯ муфтақиранд ва ҷавоби ин ҳуруфро мунтазир. *Саъдӣ*

**МУФТБАР** مفت‌بر муфтхӯр.

... К-ин ҳарифон тамом муфтбаранд,
Қисапардози нақди якдигаранд. *Бедил*

**МУФТӢ** *а.* مفتی *д.* он кӣ пеш аз ҳукми қозӣ дар бораи раво ва ҷоиз будани он ё ин як ҳукм аз рӯи шариат фатво мебарорад; фатводиҳанда.

Муфтӣ аз хандаи май гарм даромад ба симоъ,
Муҳтасиб маст шуду кунҷи харобот нишаст. *Ғиёсӣ*

Фармуд, ки аз муфтии ақл ва мурувват фатво намеёбам, ки касе, ки ба ман паноҳ оварда бошад, ба хасм супорам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУФҲИМ** *а.* مفهم фаҳмонанда; фаҳмо; **таҳқики муфҳим** таҳқиқе ки масъаларо тамоман мафҳум мегардонад.

Магар лукнате будаш андар забон,
Ки таҳқики муфҳим накардӣ баён. *Саъдӣ*

**МУХ** مخ *ниг.* **мах.**

**МУХАББАТ** *а.* مخبط **1.** вайроншуда, аз ҳолати эътидол баромада.

Чун мухаббат шуд эътидоли мизоҷ,
На азимат асар кунад, на илоҷ. *Саъдӣ*

**2.** тирашуда (дар бораи ақл).

Аҳмад, ки димоғи ӯ мушавваш ва мухаббат буд, бо писари Юсуф Сабуктигин ва писари Алӣ хешованд, ... Масъудро куштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАББИР** *а.* مخبر хабаркунанда, огоҳидиҳанда.

Мухаббир аст зи инсофи Хисрави машриқ,
Мубашшир аст ба иқболи қиблаи аҳрор. *Муиззӣ*

**МУХАДДАРА** *а.* مخدره зани парданишин, зани дар ҳиҷоб, мастура; духтари покдоман.

Ҷамилаест арӯси ҷаҳон, вале ҳуш дор,
Ки ин мухаддара дар ақди кас намеояд. *Ҳофиз*

Ҷиҳати шоҳзодаи ҷавонбахт Мирзо Муҳаммад Ҷӯгӣ мухаддарае аз хонадони хонӣ ва дудмони Чингизхонӣ хутба кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАДДАРОТ** *а.* مخدرات *ҷ.* **мухаддара.**

Осия яке аз мухаддароти узмои қибт, дар ҳиболаи никоҳи ӯ овард. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **мухаддароти фалак** *киноя аз* ситораҳо.

Зи баҳри зинату зеби мухаддароти фалак
Замона нофакушо шуд, сипеҳр — ғолиясо.
*Убайди Зоконӣ*

**МУХАДДИРОТ** *а.* مخدرات чизҳои нашъабахшу кайфиятовар, чизҳои масткунанда, суст ва беҳискунандаи андом: афьюн, банг, кӯкнор ва ғ.

Ба яке аз дӯстон паём кард, ки миқдоре ҳалвои қанд пухта ва баъзе мухаддирот дар он таъбия кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАЙИЛ** *а.* مخیل ба хаёли беҳуда додашаванда, одами хаёлӣ.

**МУХАЙИЛА** *а.* مخیله **1.** *муаннаси* **мухайил; 2.** ҷои пайдошудани хаёл ва тасаввур, димоғ, хаёлхона.

Ҷамолхон баъд аз ин фатҳ, ки ҳаргиз дар мухайилаи ӯ набуд, сесад фил аз Диловархон ва атбои ӯ ғанимат гирифт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУХАЙИР** *а.* مخیر хайркунанда, хайроткунанда.

Умар ба сифоти марзия ва ихлоси закия иттисоф дошт ва ба ғоят фозилу бозилу мухайир буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАЙЯЛ** *а.* مخیل хаёл кардашуда; он чӣ дар хаёл пайдо шуда аст.

Тӯҳфаам ашъори мухайял фирист,
Аз ту чу қонеъ шудаам бо хаёл. *Камоли Хуҷандӣ*

Бо андак тааммуле он муҳайял мураттаб гардид. *Восифӣ*

**МУХАЙЯМ** *а.* مخیم **1.** хаймагоҳ, ҷои барпо кардани хаймаҳо; **2.** ӯрдугоҳ, ӯрдугоҳи лашкар, лашкаргоҳ.

... Фармуд, ки чун ин муҳиммотро сохта бошӣ, ба мухайями аслӣ муовадат намоӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Соҳибқирон ... рӯзи дигар кӯч карда, зоҳири мавзеи Шоҳнавоз мухайями асокири мансур гардид. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **(ин) мухайями хок** *киноя аз* дунъё.

Шуд мурғаш аз ин мухайями хок
Парвозкунон ба олами пок. *Ҷомӣ*

**МУХАЙЯР** *а.* مخیر ихтиёрдор, соҳибихтиёр.

Бо эшон ҳарб кун, он гоҳ мухайяри худ бош! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**мухайяр кардан** (*ё* **сохтан**) ба ихтиёри худ гузоштан.

Султон фармуд, то эшонро мухайяр карданд; ҳар кӣ шавҳаре мехост, ба шавҳаре доданд. *Носири Хисрав*

Рай ... аркони давлати худро мухайяр сохт, ки ... асиронро раҳоӣ диҳанд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУХАЛЛАД** *а.* مخلد доимӣ, абадӣ, боқӣ, ҳамешагӣ, ҷовидон.

Хоқонӣ, з-оташи дил меҷӯшию хурӯшӣ,
Доғи ниҳон мухаллад, қуфли забон муборак. *Хоқонӣ*

Фарзандони шоиста, ки номи ман ба эшон мухаллад бошад, арзонӣ фармуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУХАЛЛАС** *а.* مخلص 1. халос кардашуда, раҳонидашуда; 2. баровардашуда, кашида гирифташуда.

[Подшоҳ] бифармуд, то мазмуни хитобро аз вай ба заҷр ва тавбих мухаллас кард. *Саъдӣ*

**МУХАММАР** *а.* مخمر хамир кардашуда, сиришташуда.

... То дар тилисми тарбияти ҷисмонӣ, ки ҷавҳари таркибаш мухаммари ҳазор ранг қудрат аст, ... ҳикмат роҳи тафтише вонамояд. *Бедил*

**мухаммар кардан** хамир кардан, сириштан.

Бар дари майхонаи ишқ, эй малак, тасбеҳ гӯй,
Қ-андар он ҷо тинати одам мухаммар мекунанд.
*Ҳофиз*

◇ **бо худ мухаммар сохтан** тасмим гирифтан, қарор додан.

[Фирдавсӣ] чун ба эшон расид, он чи бо худ мухаммар сохта буданд, бо вай бигуфтанд.
*«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУХАММАС** *а.* مخمس 1. панҷгона; 2. панҷгӯша, панҷпахлӯ.

Ишора ба мақбара кунад ва он хонаест мухаммас.
*Носири Хисрав*

3. *адш.* шеъри ҳар бандаш панҷмисраӣ, ки аз тарафи як шоир гуфта шудааст; 4. шеъре, ки ҳар як банди он аз панҷ мисраъ иборат буда, бандҳо бо илова кардани се мисраи ҳамвазну қофия ба аввали ҳар байти ғазали шоири дигар ба вуҷуд меояд; 5. *мус.* номи навъе аз усули мусиқӣ.

**МУХАННАС** *а.* مخنث 1. хунасо, нару мода.

Он муханнас ба боми ҳамсоя
Рафт аз ҳиммати фурӯмоя. *Ҷомӣ*

Муханнас беҳ аз марди шамшерзан,
Ки рӯзи вағо сар битобад чу зан. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* тарсончак, номард.

Макун гуфтамат мардии хеш фош,
Чу мардӣ намудӣ, муханнас мабош. *Саъдӣ*

3. *маҷ.* разил, паст, дунҳиммат.

Муханнас, ки бедод бар худ кунад
Аз он беҳ, ки бо дигаре бад кунад. *Саъдӣ*

Эшонро ба расвоии тамом ва мазаллате азим ба шаҳр оварданд ва муханнасони шаҳр бо даф ва амсоли он олоти малоҳӣ ба истиқбол шитофтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАННАСГАВҲАР** مخنث گوهر пастфитрат, сабуксор, харҷой.

Дигаре гуфтам: Муханнасгавҳарам,
Ҳар замоне мурғи шохи дигарам. *Аттор*

**МУХАННАСКИРДОР** مخنث کردار разил, пастфитрат, бадахлоқ.

Он афъисифат ақрабсират, муаннасшакли, муханнаскирдор ... писари Ҷамолӣ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХАННАСӢ** مخنثی тарсончакӣ, номардӣ; разолат.

Он дигар аст, ки чашм аз он пӯшидан мудоҳанат ва муханнасӣ бувад. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУХАРРИБ** *а.* مخرب харобкунанда, вайронкунанда.

Эй зулми ту мухаррибн мулки язидиён,
Лоф аз Алӣ мазан, ки Язиди дувум туӣ. *Хоқонӣ*

**МУХАФФАФ** *а.* مخفف 1. сабук кардашуда; 2. кӯтоҳ кардашуда, ихтисорёфта.

Рафта-рафта аз касрати истеъмол мухаффаф сохта, «Осир» номаш ниҳоданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУХБИР** *а.* مخبر хабардиҳанда; пайк.

Сухан номулоим аст, мабод, ки ба самъи муборак гаронояд ё аз он мухбир биранҷад. *Аҳмади Дониш*

**МУХИЛ(Л)** *а.* مخل халалрасонанда, халаловар; вайронкунанда, фосидкунанда.

Аъмоли ношоиста аз ӯ, мисли аъло сохтани султон Ғиёсуддин ва дигар чизҳо, ки мухилли номус аст, бар халоиқ возеҳ ва лоеҳ аст.
*«Таърихи Фаришта»*

Ва амир аз тарси он, ки мабод онҳо биранҷанд ва мухилли ишрат ва фароғати ӯ шаванд ...
*Аҳмади Дониш*

**МУХЛИС** *а.* مخلص ихлосманд, бериё, самимӣ, содиқ.

Чу дар дӯстӣ мухлисам ёфтӣ,
Инонам зи сӯҳбат чаро тофтӣ? *Саъдӣ*

Хидматгорони мухлисро ба сабаби гуфтори арбоби ғараз аз кор боз натавон кард. *Авфӣ*

Дӯсти мухлис беҳ аз ганҷи зари холис.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУХОДАА||МУХОДААТ** *а.* مخادعه||مخادعت худъа ва фиреб кардан, ҳилагарӣ ба ҳамдигар, макру фиреб ба кор бурдан нисбат ба касе.

Эътимод нонамуда, ба расани муходаат ... дар чоҳ наравам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУХОЗ** *а.* مخاض дарде ки ҳангоми зоидан дар занҳо пайдо мешавад, дарди зоиш.

Шаб нест то замона, ки обистани аност,
Аз зодани муроди ту андар мухоз нест.
*Заҳири Форьёбӣ*

**МУХОЛАСАТ** *а.* مخالصت ихлос ва садоқатмандӣ кардан ба ҳамдигар, дӯстии ихлосмандона.

Қонуни мухоласати ҷадид оини мухосамати қадимро бардоштааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Агар хоҳӣ, ки муғоярат ва мухолафат ба мусолаҳат ва мухоласат мубаддал гардад, эътизор ва истиғфор бояд зад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХОЛАТА||МУХОЛАТАТ** *а.* مخالطه||مخالطت 1. ихтилот ва омезиш кардан бо ҳамдигар; 2. ҳамдамӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

Чӣ мухолафат бидидӣ, ки мухолатат буридӣ?
Магар он ки мо гадоему ту эҳтишом дорӣ? *Саъдӣ*

Вай ҳамвора мунзавӣ ва мунқатеъ буда ва аз мухолатати аҳли дунъё мӯъриз. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУХОЛАФАТ** *а.* مخالفت бар хилофи ҳамдигар будан, муқобилӣ, зиддият, бо ҳам мувофақат ва созгорӣ надоштан.

Дигар ба ҳар чӣ ту гӯӣ, мухолафат накунам,
Ки бе ту айш муяссар намешавад моро. *Саъдӣ*

**мухолафат доштан** муқобилат кардан, зид будан.

[Амир] ... дар ҳамаи вилоятҳо, ки бо падари ӯ

мухолифат медоштанд, мухолифонро гӯшмоли ба воҷибе дод ... *Аҳмади Дониш*

**МУХОЛИТ** *а.* مخالط **1.** ихтилоткунанда, омезишкунанда; **2.** муошир, ҳамсӯҳбат, ҳамдам.

Мухолити ҳама кас бош, то биханди хуш,
На пойбанди яке, к-аз ғамаш биноли зор. *Саъдӣ*

**МУХОЛИФ** *а.* مخالف **1.** мухолифаткунанда, муқобил, зид; *муқобили* **мувофиқ** 1.

Агар бахт бо ман мухолиф шудаст,
Ту бо вай мувофиқ машав, зинҳор! *Анварӣ*

**боди мухолиф** боди носозгор, боде, ки ба муқобили рафти киштӣ мевазад.

Гар расад боди мухолиф, в-ар вазад боди мурод,
Бодбони киштии мо дил ба дарьё кардан аст. *Соиб*

**2.** душман, хасм, ҳариф.

Чу душман хари рустой барад,
Малик боҷу даҳьяк чаро меҳӯрад;
Мухолиф хараш бурду султон хироҷ,
Чӣ иқбол бинӣ дар он тахту тоҷ?! *Саъдӣ*

Мулки ту маъмуру мухолиф хароб,
Бахти ту бедору ҷаҳоне ба хоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

Лашкари мухолиф аз сити савлати ӯ инҳизом ёфта. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**3.** рӯ ба рӯ.

Ин сури берунро низ дарвозаҳои оҳанин барнишондаанд мухолифи дарвозаҳои андарунӣ. *Носири Хисрав*

**МУХОЛИФАК** مخالفک **1.** *шакли тасғири* **мухолиф;** **2.** *мус.* номи яке аз пардаҳои мусиқӣ.

Вақти хуфтан мухолифак бинавоз,
То накӯ рафта бошадаш шабгир. *Бадри Чочӣ*

**МУХОСАМА||МУХОСАМАТ** *а.* مخاصمه||مخاصمت бо ҳамдигар хусумат ва душманӣ кардан; низоъ, муҷодила, талошу кашмакаш.

Дабирӣ саноатест муштамил бар қиёсиёти хитобӣ ва балоғӣ мунтафеъ дар мухотаботе, ки дар миёни мардум аст бар сабили муҳоварат ва мушоварат ва мухосамат. *Низомии Арӯзӣ*

Ҷангу ҷидолу мухосама байни салотин аз адами қаноат мехезад. *Аҳмади Дониш*

**МУХОСИМ** *а.* مخاصم бо ҳамдигар хусуматкунанда, бо ҳамдигар душманӣ варзанда; хасм, душман.

Ҷумла гарданоне, ки мухосими мулк буданд, фурӯ шикастам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва ҳеҷ миллате бо миллати дигар ва давлате бо давлати дигар музоҳим ва мухосим набошанд. *Аҳмади Дониш*

**МУХОТАБ** *а.* مخاطب касе, ки ба ӯ хитоб мекунанд, касе, ки сухан ба вай нигаронида шудааст, шунаванда, хитобшаванда.

Ҳаёро бар даҳан зад, шармро тан,
Мухотаб кард Юсуфро ба гуфтан. *Нозим*

Шабе рӯи дуо бар осмон кард,
Мухотаб ишқро бо ин фиғон кард. *Ҳозиқ*

**МУХОТАБА||МУХОТАБАТ** *а.* مخاطبه||مخاطبت ба ҳамдигар хитоб кардан, нутқ ва сухан гуфтан ба ҳамдигар, гуфтугӯ.

Ҳамчунон ки хавориҷ ба Кӯфа даромаданд, ба Басра низ буданд, бо хавориҷи Кӯфа мухотабат ва мукотабат доштандӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Овози мухотаба ... аз манзили эшон ба гӯши вай расид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУХОТАБОТ** *а.* مخاطبات *ҷ.* **мухотаба||мухотабат.**

Мухотабот ва муотабот ба мутоанот ва музоработ сироят кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХОТАРА** *а.* مخاطره **1.** хатарнокӣ; хавфу хатар.

Аз даҳр хатарҳо фузалоро ба хотир аст,
Хоқонӣ аз мухотара дар зинҳори туст. *Хоқонӣ*

Намедонад, ки ин ҷамъ худ сабаби мухотара ва ноаминии роҳ гардида, тала ва тороҷи мардум мекунанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** тарсу бим, хавф.

Муҳмудшоҳро ... ба навъе мухотара дар дил қарор гирифта буд, ки хешон ва тарбияткардаҳои худро аъдо ... медонист. *«Таърихи Фаришта»*

**МУХОТИБ** *а.* مخاطب хитобкунанда, нутқ ва суханкунанда ба касе.

**МУХТАЗАН** *а.* مختزن хазинакардашуда, дар хазина мондa, андӯхташуда.

Ба дасти лутф ниҳодаст дар дили ту худой
Хазинае, ки дар ӯ ганҷи ақл мухтазан аст. *Муиззӣ*

**МУХТАЛ(Л)** *а.* مختل халалдоршуда, бетартибшуда, зиёньёфта, дарҳаму парешон.

*Иллати молихулиё ақли ӯро мухтал гардонид.* *Авфӣ*

Умури мутаваттинони он вилоят мухтал гашт ва тамоми саҳронишинон ҷалои ватан ихтиёр карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХТАЛИТ** *а.* مختلط **1.** халт ва омезишьёбанда, ихтилоткунанда, аралашшаванда; **мухталит шудан** омезиш пайдо кардан, омехтан.

Луоби заҳромезаш ба оби он чашма мухталит шуда, қатра-қатра аз кӯҳ фурӯ мечакид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** омезишьёфта, омехта.

Тира бошад об, агарчи мухталит бо шаккар аст. *Бедил*

**3.** *маҷ.* ҳамсӯҳбат.

Мо ошиқему ринду ба маъшуқ мухталит,
Эй шайхи некном, ба мо кам кун ихтилот. *Камоли Хуҷандӣ*

Ёр чун мухталит ба ағьёр аст,
Тафриқа дар миёна бисьёр аст. *Ибни Ямин*

**МУХТАЛИФ** *а.* مختلف гуногун, ҳархела.

[Фалокатиён] ... обҳои шӯрро меошомиданд ва рафта-рафта ба амрози мухталиф мубтало гардиданд. *«Фатҳнома»*

Булҳавас дар маҷлиси май мешавад товуси вақт,
Рангҳои мухталиф меҷӯшад аз равған дар об. *Бедил*

**МУХТАЛИФУЛАЛВОН** *а.* مختلف‌الالوان рангоранг, гуногунранг; гуногун.

Мардуми он ҷо мухталифулалвон ва мутабоинуттабоеъ бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХТАЛЛ** *а.* مختل *ниг.* **мухтал(л).**

**МУХТАРАОТ** *а.* مخترعات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мухтараъ; 2.** чизҳои ихтироъ кардашуда.

Зину лаҷому саворӣ аз мухтараоти Қаюмарс аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУХТАРАЪ** *а.* مخترع ихтироъ кардашуда.

**МУХТАРАЪТАРҲ** مخترع‌طرح нақшааш ба таври нав, ғайримуқаррарӣ (дар боран бино).

Биное мухтараътарҳу мунаққаш,
Ба чандон рангу тасвироти дилкаш. *Ҳозиқ*
Иморатҳо ва лекин мухтараътарҳ
Бурун аз шаҳри васфу оламе шарҳ. *Нозим*

**МУХТАРЕЪ** *а.* مخترع ихтироъкунанда, созанда, ба вуҷуд оваранда.

Аммо чунин гӯяд мухтареи ин ҳикоят ва мубдеи ин ривоят, ки дар шаҳри Юнон подшоҳе буд ва номи ӯ Ақл буд. *Яҳёи Себак*

**МУХТАС(С)** *а.* مختص махсус, хос.

Шоҳзода парешонзамир шуда, дар боби мухтасси ӯ чораҳо андешид. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **мухтас шудан** *ба чизе* ноил шудан, муваффақ ва комьёб шудан.

Аҳмади Ҷурин ба фатҳ ва нусрат мухтас шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУХТАСАР** *а.* مختصر **1.** ихтисор кардашуда, кӯтоҳ, мӯъҷаз.

Он даҳонро ба ду лаб қанди мукаррар гуфтем,
Сухани мухтасаре ҳамчу шакар баргуфтем. *Камоли Хуҷандӣ*

**сухан мухтасар кардан** (ё **сохтан**) суханро кӯтоҳ кардан, ба таври хулоса ва ихтисор гап задан.

Дорӣ зи дил шикояти бисьёр, Мушфиқӣ,
Пеши даҳони ёр сухан соз мухтасар. *Мушфиқӣ*

**2.** кӯтоҳмуддат.

Гарчи темори ту аст ин дам, чунон ғофил мабош,
Қ-ин ҷаҳони мухтасар ободу вайрон бигзарад. *Анварӣ*

**3.** хурд, майда.

Малик Ноиб ва Хоҷа Ҳоҷӣ ... ба лашкари азим ... вилояти ӯро ғорат намуданд ва бутхонаҳоро дарҳам шикастанд ... ва масҷиде мухтасар аз гаҷ ва санг мураттаб сохта, бонги азон дар он ҷо ... хонданд. *«Таърихи Фаришта»*

**мухтасаре** андаке, каме, миқдори ночизе.

Дар олами васфаш ба ҷаҳоне бирасидам,
Қ-андар назарам ҳар ду ҷаҳон мухтасаре буд. *Саъдӣ*

**4.** *маҷ.* ночиз, беаҳамият, кам.

Ҷон низ агар фиристам он ҷо,
Ин тӯҳфаи мухтасар чӣ бошад. *Камоли Хуҷандӣ*

Агарчи ин кабӯтар наволаи мухтасар аст, аммо ... нафсро ... андаке тасаллӣ метавон дод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУХТАСС** *а.* مختص *ниг.* **мухтас(с).**

**МУХТАФӢ** *а.* مختفی махфӣ, пинҳон, пӯшида, нуҳуфта.

Беҳ, ки бошам мухтафӣ андар ҳиҷоб
Барнадорам аз ҷамоли худ ниқоб. *Шоҳидӣ*

... Пас аз он мухтафӣ шуд, ҳарчанд талаб карданд, вайро наёфтанд. *«Илми симиё»*

**МУХТОР** *а.* مختار **1.** ихтиёр кардашуда, баргузидашуда, интихобшуда, хуш кардашуда, писандида.

Дар рӯзи мухтор дидори хуршед ҷиҳати толеи вақт матбул буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он чӣ аз ҳакам содир шавад, ҷумла мухтор ва мамдӯҳ аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** соҳибихтиёр.

Дар ин савдо на мухторам, на маҷбур,
Муҳаббат дорадам пайваста дар шӯр. *Нозим*
Чун ту мухтори ҷаҳоне шудаӣ чун хуршед,
Кӯ дигар чарх ба қадҳи ту мухайяр бошад. *Шоҳин*

**МУХТӢ** *а.* مخطی касе, ки бо нияти нек ба коре оғоз карда, бар хилофи иродааш кори хато мекунад; *муқобили* **хотӣ.**

Шери пурдилро кунад фарри ҷабини ту ҷабон,
Хасми мухтиро кунад раъи мусиби ту мусоб. *Муиззӣ*

**МУШ** موش ҷонвари хурдҷуссаи зараррасон аз ҷинси ҷонварони қозима — хоянда; ◇ **муши кӯр** кӯрмуш, шабпарак.

Зи хуршед пинҳон шавад муши кӯр,
Ки ҷаҳл аст бо оҳанинпанҷа зӯр. *Саъдӣ*

**МУШАББАҚ** *а.* مشبک **1.** шабакадор, панҷарадор, панҷара-панҷара.

Бар торами он, ки ҷои ибодати тарсоён аст, дари оҳанини мушаббак дидам. *Носири Хисрав*

Дурҷе бузург ҳам аз тиллои мушаббак ва мамлув аз мушк ва анбар дар он хона буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** сӯрохдор, сӯрох-сӯрох.

Дили ман чаро мушаббак нашавад, ту низ донӣ,
Ки хадангҳои тезат ба куҷо хато биафтад. *Заҳири Форьёбӣ*

Пардаи дидаи бодом мушаббак шудааст,
Дида дар хоб магар сӯзани мижгони туро. *Соиб*

**3.** панҷараи мушаббак, тирезаи шабакадор.

Зи поён чу тире ба боло шудӣ,
Мушаббак дар ин чархи воло шудӣ. *Шодӣ*
Зи нӯги синонҳои иқлимгир
Мушаббак дар ин лоҷвардӣ ҳарир. *Ҳотифӣ*

**МУШАББАҚОТ** *а.* مشبکات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **мушаббак; 2.** чизҳои шабакадор, чизҳои панҷара-панҷара.

**МУШАББАЪ** *а.* مشبع **1.** пур кардашуда; пурра, комил.

Мардро илме бояд нофеъ ва амале бояд комил ва қаноате мушаббаъ. *Аттор*

**2.** муфассал.

**МУШАББАҲ** *а.* مشبه ташбеҳкардашуда, монандкардашуда, монанд, моно.

Дарьё ба қабза чун кафи гавҳарнишони туст,
Оре, булӯри найза ба гавҳар мушаббаҳ аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**мушаббаҳун биҳ(и)** *адш.* он чӣ чизи дигарро ба вай ташбеҳ мекунанд.

Гарчи омад мушаббаҳун биҳ хуб,
Ҳаст сад бор аз ӯ мушаббаҳ беҳ. *Ҷомӣ*

**мушаббаҳ кардан** ташбеҳ кардан, монанд кардан.

Чанд мушаббаҳ кунӣ аз сари тирадилӣ
Рӯи бутонро ба рӯз, зулфи бутонро ба шаб.
*Бадри Чочӣ*

**МУШАВВАШ** *а.* مشوش **1.** ба ташвиш афтода; ошуфта, парешон.

Ҳеҷ кас болои кӯҳ нарафтӣ ва вақти ӯро мушавваш нагардонидӣ. *Авфӣ*

Дур аз ту зи ҷон мушаввашам ман,
Борест ба тан, ки мекашам ман. *Шоҳин*

**2.** шӯрида, беором; пурталотум (дар бораи баҳр).

...Ва гоҳ [бозаргон] гуфтӣ, ки хотири Сикандария дорам, ки ҳавое хуш аст; боз гуфтӣ: На, ки дарьёи Мағриб мушавваш аст. *Саъдӣ*

Ману гӯшаи камтар аз гӯши моҳӣ,
Ки гетӣ чу дарьё мушавваш фитодаст. *Хоқонӣ*

**МУШАВВИШ** *а.* مشوش мушаввашкунанда, ба ташвиш андозанда, парешон ва нооромкунанда, халалрасон ба осудагии касе.

Машав, эй пандгӯ, мушаввиши мо,
Ҳоли мо худ мушавваш афтодаст. *Ҷомӣ*

**МУШАВВИҚ** *а.* مشوق шавқовар, ба шавқ оваранда, орзумандкунанда.

[Аркони давлат] аз Рӯдакӣ чизе бисьёр тақаббул карданд, то байте чанд мушаввиқ ва мурағғиби вай ба Бухоро бигӯяд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**МУШАДДАД** *а.* مشدد *грам.* ташдиднок, шадданок (дар бораи ҳарф).

Гар ба масал, арра бар сарам ниҳад имрӯз
Гардиши айём ҳамчу ҳарфи мушаддад...
*Заҳири Форьёбӣ*

**МУШАЙЯД** *а.* مشيد **1.** боло бардошташуда, баланд.

Аз ҷуд қабо дорӣ пӯшида мушаҳҳар
В-аз маҷд бино дорӣ бар бурда мушайяд. *Рӯдакӣ*

Ба самъи аъло расониданд, ки дар ин маҳал қалъаест мавсум ба қалъаи Боязид, — чун бурҷи осмон мушайяд ва захираи бисьёр дар он ҷост.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мустаҳкам, устувор.

Чун Лайлӣ иёри нақди Маҷнунро комил ёфт, истирзои хотири Маҷнунро хост, то ақди мувосалат муаккад ва мушайяд гардад. *«Хористон»*

Ардастонӣ ба расми рисолат ба Беҷопур омада, аҳд ва мисоқро ба қасамҳои муғаллаза муаккад ва мушайяд гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**МУШАЙЯДА** *а.* مشيده *муаннаси* **мушайяд.**

Буруҷи мушайяда монанди абада ба суҷуд даромаданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШАК** موشک: **мушаки кӯр** кӯрмуш; шабпарак.

Нури гетифурӯзи чашмаи хур
Зишт бошад ба чашми мушаки кӯр. *Саъдӣ*

**МУШАККАК** *а.* مشکک ба шакку шубҳа андохташуда.

Мушаккак ҳаст дар вай ақли мардум,
Дар ӯ идроки ақли мардумон гум.
*Бадрии Кашмирӣ*

**МУШАЛЛАҲ** *а.* مشلح хонаи либоскашӣ (дар ҳаммом).

Ба вақте ки берун омадем, ҳар кӣ дар мушаллаҳи гармоба буд, ҳама бар пой хоста буданд.
*Носири Хисрав*

**МУШАРРАФ** *а.* مشرف шарафьёфта, сарафрозгардида, сарафроз.

Ба тарҷеи севӯм боз о, мушарраф кун дили моро,
Бигардон ҷоми саҳборо, яке кун ҷумла дилҳоро.
*Шамси Табрезӣ*

Ҷамъе аз аъён ва афозил ва арбоби фазоил ин китобро ба шарафи мутолааи худ мушарраф гардонида буданд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУШАХТА** مشخته як навъ ҳалвои таҳ ба таҳ, як навъ ҳалвои варақин.

Оре, кӯдаки муоҷир ояд, к-ӯро
Зуд биёмӯзиаш ба мағзу мушахта. *Кисоӣ*

**МУШАХХАС** *а.* مشخص **1.** ташхис додашуда; муайян кардашуда; муайян, конкрет.

Султон фармуд, ки баҳоро мушаххас созанд.
*«Таърихи Фаришта»*

*Баъд аз он ки қимат мушаххас шуд, [занҳо] бархостанд ва гуфтанд:* Ҳамроҳи мо биё то қимати матоъ ба ту бидиҳем. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** фарққардашуда.

Лекин ҷунбандаи дигар дар фавқ мушаххас гардад. *Аҳмади Дониш*

**МУШАШДАР** مششدر *шакли арабишудаи* **шашдар** шашдар гардонидашуда (дар бозии нард, дар бораи вазъияти ҳарифе, ки ҳамаи шаш хонаи нардаш аз тарафи ҳарифи дигар ишғол шуда ва мӯҳраҳои ӯ пеш рафта наметавонад).

Бар як намат намонад кори бисоту мулкат,
Мӯҳра ба даст монад, чун хона шуд мушашдар.
*Хоқонӣ*

**МУШАЪАР** *а.* مشعر пӯшонидашуда.

Зи равшан бирешим мушаъар танаш,
Зи мушки сияҳ зевари гарданаш. *Ҷомӣ*

**МУШАЪБИД||МУШАЪБИЗ** *а.* مشعبذ||مشعبد **1.** шаъбадабоз, найрангбоз.

Асвад бинни Исо марде мушаъбид буд ва ба сабукдастӣ ҳилатҳо кардӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Фурӯ бурда мушаъбид теғ чун об,
Чу мустасқӣ, ки нӯшад шарбати ноб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** ҳилагар.

Ӯ низ ҳамчун падар шахсе мушаъбид ва музаввир ва муҳил ва мудаббир буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШАЪБИДСИФАТ** مشعبدصفت он ки дорои сифат ва хислатҳои найрангбоз аст; чун найрангбоз.

Фишондаш қазо бар сар аз фоқа хок,
Мушаъбидсифат кисаву даст пок. *Саъдӣ*

**МУШАЪБИДӢ** مشعبدی найрангбозӣ; корнамоӣ дар найрангбозӣ.

Вай [Муқаннаъ] дар аввал козургарӣ кардӣ ва баъд аз он ба илм омӯхтан машғул шудӣ ва аз ҳар ҷинсе илм ҳосил кард ва мушаъбидӣ ва илми найранҷот ва тилисмот биёмӯхт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МУШАЪБИЗ** *а.* مشعبذ *ниг.* **мушаъбид.**

**МУШАЪШАЪ** *а.* مشعشع шаъшаанок, равшан, дурахшон, бошуоъ.

Эй офтоб, рух бинамой аз ниқоби абр,
К-он чеҳраи мушаъшаи тобонам орзуст.
*Шамси Табрезӣ*

**МУШАҚҚИҚ** *а.* مشقق **1.** аз ҳам ҷудокунанда; **2.** *маҷ.* иғвогар, аз ҳамдигар ҷудокунандаи ду дӯсти бо ҳам муттафиқ.

Мушаққиқон бо Абӯмусо, ки ҳокими он диёр буд, гуфтанд, ки Тоҳир зиёда шавкате надорад, пеш аз он ки қуввате гирад, ҳиммат бар дафъи ӯ масруф бояд дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШАҶҶАР** *а.* مشجر **1.** ба шакли дарахт нигоридашуда; **2.** нақш кардашуда, зинат додашуда.

Ҷирдори ӯ ба зарри саноеъ мувашшаҳ аст,
Гуфтори ӯ ба дурри бадоеъ мушаҷҷар аст. *Муиззӣ*

**3.** навъе аз матои абрешимӣ, ки нақшҳояш ба шакли дарахт кашида шудааст.

Деврай ... қариб се фарсах ... аз махмал ва атлас ва мушаҷҷар ва дигар ақмишаи нафиса пойандоз бигустурд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУШБАҲ** *а.* مشبه шабеҳ ва монандшуда, монанд.

Ба ранги неку бади рӯзгор як сон бош,
Чу рӯи оина бо вазъи халқ шав мушбаҳ. *Бедил*

**МУШБЕЪ** *а.* مشبع **1.** пуркунанда; **2.** қаноатбахш.

Он маонӣ, ки пайғом дода шуд, бояд ки бишнавад ва ҷавобҳои мушбеъ диҳад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУШГИР** موشگیر зағани саҳроӣ.

Бозаргон гуфт: Ман дирӯз ... кӯдакеро дидам, ки мушгире ӯро бардошта буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУШИР** *а.* مشیر **1.** ишораткунанда, нишондиҳанда.

... ки ӯ мушири ҳама корҳои иқбол аст,
Ки ӯ мадори ҳама корҳои девон аст. *Анварӣ*

Мактуб ирсол намуданд ... мушир бар он ки ... *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** машвараткунанда, машваратчӣ, маслиҳатчӣ, соҳибмашварат.

... Ба ҷое расид, ки мушири мулк ва мушорун илайҳи халқ шуд. *Авфӣ*

Ба пуштии карамат кардам ин итоб, ки ӯ
Муширу маҳрами ман буд андар ин тадбир.
*Заҳири Форьёбӣ*

**МУШК** مشک **1.** моддаи сиёҳранги хушбӯй, ки аз нофи як хели оху (кабарға) ҳосил мешавад ва баъзе хусусиятҳои доругӣ дорад.

Ва дигар чанд хизона ёфтанд: хумҳои атр аз мушк ва кофур ва анбар ва бухур. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳаргиз зи ман мабод, к-аз ин сон хато равад,
Қ-аз зулфи ӯ кинояба мушки Хито равад. *Шоҳин*

**мушки азфар** мушки холис, мушки сара, мушки ноб ва аъло.

Моно, ки боди найсон донад табибӣ эро
Созад муфарреҳ аз зар марҷону мушки азфар.
*Хоқонӣ*

**мушки ноб** мушки холис; **2.** *маҷ.* хушбӯй, атр.

Чу гул дар бағалтоқи дебо макӯш,
Чу беҳ мушк мепошу пашмина пӯш. *Хоҷу*

**3.** *маҷ.* сиёҳии навиштанӣ, мураккаб, мидод.

Талаб кард, к-ояд зи девон дабир,
Ба кор оварад мушкро бар ҳарир. *Низомӣ*

◇ **мушки бофта** *кинояаз* гесӯ, кокул.

Кушои пардаву бар фарқи офтоб андоз,
Зи мушки бофта бар рӯи маҳ ниқоб андоз. *Шоҳин*

**мушки дутаҳ** *кинояаз* зулфи пурпечу хам, гесӯ, кокул, турра.

Сарви моро бар гирда маҳ ҳалқа занад мори сияҳ,
Чун афтад он мушки дутаҳ бар тарфи гулбарги тараш. *Бадри Чоҷӣ*

**мушки суда** а) мушки кӯфта, мушки соидашуда.

Агар ҷароҳати худ мушки суда мехоҳӣ,
Сар аз итоати он зулфи мушкбор мапеч. *Соиб*

б) *кинояаз* зулфи парешони тор-тор.

Нақше нигошт хатташ аз мушки суда бар гул,
Доме фиганд зулфаш бар рӯзи равшан аз шаб.
*Анварӣ*

**мушки тар** а) *кинояаз* шабнам; б) *кинояаз* мӯи сиёҳ.

Гоҳ бар расми нағӯла пеши сар,
Бофтӣ занҷирае аз мушки тар. *Ҷомӣ*

**ба кофур рӯй ниҳодани мушки тар** *кинояаз* сафед шудани мӯи сиёҳ.

Ба кофурам ниҳода мушки тар рӯй,
Ба рӯям во шуда насрин зи ҳар сӯй.
*Бадрии Кашмирӣ*

**мушки шаб** *кинояаз* сиёҳии шаб.

Холест бар рухи ту, ба номи эзид, чунон,
Хоҳад ҳаме зи хубии ӯ зевар офтоб.
Гӯӣ ки нӯги хомаи дастури подшоҳ
Ногаҳ зи мушки шаб нуқате зад бар офтоб. *Анварӣ*

**мушк паймудан** мушкафшонӣ кардан, мушкпошӣ намудан.

Заминро мушк паймудан ба хирвор,
Ҳаворо ғолия судан садафвор. *Низомӣ*

**мушк дар остин нуҳуфтан** ошкор набудани сифати неки касе; **бар хиргаҳи маҳ мушк пӯшидан** *кинояаз* мӯй (зулф, кокул) ба рӯй овезон кардан.

Гаҳе бар хиргаҳи маҳ мушк пӯшанд,
Гаҳе бар хирмани гул бода нӯшанд. *Низомӣ*

**МУШКБЕД** مشکبید навъе аз бед, ки гули хушбӯй дорад ва дар баҳорон занбӯри асал аз гули он ғизо мегирад.

Асири суманбарг шуд мушкбед,
Ғубори сияҳ сайди бози сапед. *Низомӣ*

Саводаш зи бас сабзаву мушкбед
Чу боғи Ирам хоса боғи сафед. *Низомӣ*

**МУШКБЕЗ** مشکبیز мушкафшон; хушбӯидиҳанда, атрпаҳнкунанда.

Бар замин аз абри лӯълӯъбору боди мушкбез
Фаршҳое чун мунаққаш парниён омад падид. *Муиззӣ*

Биё, соқӣ, ин май ба соғар бирез,
Ки шуд бод аз нофае мушкбез. *«Таърихи Фаришта»*

**МУШКБЕЗӢ** مشکبیزی мушкафшонӣ; хушбӯидиҳӣ, атрпаҳнкунӣ.

Ва ҳаво аз ғояти латофат ва мушкбезӣ бар фазои Ирам ҳамсарӣ менамуд. *Аҳмади Дониш*

**МУШКБОР** مشکبار мушкпош, хушбӯибахш, атрбор.

Зи файзи неъмати ту абр дурфишон гардад,
Зи нашри мидҳати ту бод мушкбор шавад. *Заҳири Форьёбӣ*

**МУШКБӮЙ** مشکبوی дорои бӯи мушк, мушкин; муаттар, хушбӯ.

Эй, ман ғуломи он хами гесӯи мушкбӯй,
Уфтода дар ду пои ту аз орзуи ту. *Анварӣ*

**МУШКДОНА** مشکدانه *мус.* яке аз оҳангҳои сигонаи Борбад, ки мутриби машҳури даргоҳи Хисрави Парвез буд.

Чу баргуфтӣ навои «Мушкдона»,
Зи ромиш ҷон фидо кардӣ замона. *Низомӣ*

**МУШКДУМ** مشکدم номи як паррандаи сиёҳдуми хушовоз.

Пароканда бо мушкдум сангхор,
Хурӯшон ба ҳам шораку лоласор. *Хатирӣ*

Ҳама ҷӯйборон пур аз мушкдум,
Ба сони гули нор шуд май ба хум. *Фирдавсӣ*

**МУШКИЛ** *а.* مشکل **1.** душвор, вазнин, сахт.

Чу шавқи ишқ бар дил менамояд,
Қарору сабр мушкил менамояд. *Ибни Ямин*

Назар гуфт: Ба даст даровардани Дил кори мушкил аст. *Яҳьёи Себак*

**ғами мушкил** ғами сахт.

Ман аз хубон басе ғамҳои мушкил дидаам, лекин
Ғами ҳиҷрон бувад мушкилтарини ҷумла мушкилҳо. *Ҳилолӣ*

**2.** масъалаи душвори ҳалнашуда; кори сахт ва душвор.

Мушкиле дорам, зи донишманди маҷлис боз пурс,
Тавбафармоён чаро худ тавба камтар мекунанд? *Ҳофиз*

Ба танг омад дар он зиндон дили ӯ,
Яке сад шуд зи ҳиҷрон мушкили ӯ. *Ҷомӣ*

**мушкил кушодан** осон кардани кори душвор ва мураккаб.

Масеҳо дар илоҷи мо сафар беҳуда фармояд,
Лаби хомӯши соғар мекушояд мушкили моро. *Соиб*

**МУШКИЛИФШО** مشکل افشا мушкилкушо, ҳалкунандаи ягон амри душвор; кушояндаи масъалаҳои мураккаб.

Қуте аз пайкари ҷанубу шимол,
Мушкилифшои сад ҳазор хаёл. *Низомӣ*

**МУШКИЛКУШО** مشکل کشا осонкунандаи масъалаҳо ва корҳои душвор.

Зи кӯи муғон рух магардон, ки он ҷо
Фурӯшанд мифтоҳи мушкилкушое. *Ҳофиз*

**МУШКИЛОТ** *а.* مشکلات *ҷ.* **мушкил.**

Мушкилот аз ҳар яке мегашт ҳал,
Лек будӣ ҳар яке аз як маҳал. (2) *Шоҳидӣ*

Маро дар улуми ғариба мушкилот бисьёр буд. (1) *Восифӣ*

**МУШКИН** مشکین **1.** мушкдор, дорои бӯи мушк, мушкнок; **мушкин ғизол** оҳуи мушкдор.

Пас аз марг, эй ҳумоюн зоғ, афкан устухонамро
Дар он саҳро, ки вақте бӯи он мушкин ғизол омад. *Ҷомӣ*

**2.** сиёҳу хушбӯй (дар бораи мӯй).

Гоҳ мушкин мӯйро бишкофтӣ,
Фарқ кардӣ, з-он ду гесу бофтӣ. *Ҷомӣ*

**кулолаи мушкин** мӯи печидаи сиёҳи хушбӯй.

Зи бод мешунавам бӯи нофаҳои татор,
Магар кулолаи мушкин зи сар кушуд нигор. *Шоҳин*

**3.** сиёҳ.

Субҳи содиқ бидамид, ниқоби мушкини шаб дарҳам дарид. *«Фатҳнома»*

**мушкин синон** *киноя аз* мижгони сиёҳ.

Эй туй, к-аз ғамза ғавғо дар ҷаҳон андохта,
Найзаболо хун бад-он мушкин синон ангехта. *Хоқонӣ*

◇ **мушкин каманд** (*ё* **расан**) *киноя аз* мӯй ва гесу, кокули сиёҳи хушбӯй.

Яке марғули анбар баста бар гӯш,
Яке мушкин каманд афганда бар дӯш. *Низомӣ*

Ба шабгун салосил ба банд-андарам,
Ба мушкин расан дар каманд-андарам. *Хоҷу*

**мушкин мӯҳра** *киноя аз* чашм.

Сапедӣ шуд зи мушкин мӯҳрааш дур,
Даромад дар саводи наргисаш нур. *Ҷомӣ*

**мушкин паранди тароз** *киноя аз* торикии шаб.

Саҳаргаҳ, ки мушкин паранди тароз
Ба дебои удӣ бадал гашт боз ... *Низомӣ*

**мушкин парда** *киноя аз* мӯи сиёҳи хушбӯй.

Чу шаб бар чеҳра мушкин парда баста,
Чу маҳ дар пардааш танҳо нишаста. *Ҷомӣ*

**мушкин расан** *ниг.* **мушкин каманд; мушкин салосил** *киноя аз* зулф.

Чу мушкин салосил парешон мабош,
Чу меҳр аз ҷигар оташафшон мабош! *Хоҷу*

**мушкин ҷанбар** *киноя аз* зулфи сиёҳи хушбӯй ва бо печу тобу хам.

Гавҳаре гӯё к-аз ӯ шуд дида пургавҳар моро,
Қард мушкин ҷанбари ӯ пушт чун ҷанбар моро. *Муиззӣ*

**МУШКИНКАМАНД** مشکین کمند дорои мӯи (гесу ё кокули) сиёҳу хушбӯй (сифати маъшуқа).

Шакаррез нӯшинлаби қандханд,
Бути саррвафтори мушкинкаманд. *Хоҷу*

**МУШКИНКУЛОЛА** مشکین کلاله дорои кулолаи (кокули) сиёҳу хушбӯи печида (сифати маъшуқа).

Он нофаи мурод, ки мехостам зи бахт,
Дар чини зулфи он бути мушкинкулола буд. *Ҳофиз*

**МУШКИНРАҚАМ** مشکین رقم хушнавис (сифати қалам).

Тарошид мушкинрақам хомае,
Харошид машҳун ба ғам номае. *Ҷомӣ*

**МУШКИНХОЛ** مشکین خال дорои холи сиёҳ (сифати маъшуқа).

Нигори сарвқади гулъизори пистадаҳон,
Бути шакарлаби бодомчашми мушкинхол.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУШКИНШАМОИЛ** مشکین شمایل мушксифат, хушбӯибахш.

Ҳама кӯҳ зарринҳамоил шуда,
Ҳама дашт мушкиншамоил шуда. *Хоҷу*

**МУШКИСТОН** مشکستان *киноя аз* сиёҳӣ, торикӣ.

Баромад субҳу шаб ҳангома барчид,
Ба мушкистони ӯ кофур борид. *Ҷомӣ*

**МУШКИШКАН** مشک اشکن дорои марғулаҳои мушкин (сифати маъшуқа).

Шуда сайди оҳуи шерафканаш
Шикаста дил аз ҷаъди мушкишканаш. *Хоҷу*

**МУШКЛАК** مشکلک *ниг.* **мушлак.**

**МУШКМОЛӢ** مشکمالی *мус.* оҳанги бисту чорӯм аз оҳангҳои сиғонаи Борбад.

Чу дар мушкӯ бигуфтӣ Мушкмолӣ,
Ҳама мушкӯ шудӣ пурмушк ҳолӣ. *Низомӣ*

**МУШКМӮЙ** مشکموی дорои мӯи сиёҳу хушбӯй (сифати маъшуқа).

Сад аз моҳрӯёни зарринкамар,
Сад аз мушкмӯёни бо зебу фар. *Фирдавсӣ*

**МУШКНАКҲАТ** مشکنکهت мушкбӯй.

Даҳони сабо мушкнакҳат шуд аз ман,
Ба бӯи май андар сабо мегурезам. *Хоқонӣ*

**МУШКРАНГ** مشکرنگ сиёҳранг, сиёҳ.

Чу хуршед барзад зи харчанг чанг,
Бидаррид пероҳани мушкранг. *Фирдавсӣ*

**МУШКФИШОН** مشکفشان мушкпош, хушбӯибахш.

Мекушудам гиреҳ аз зулфи ту в-ин буд сабаб,
Ки ҳаво мушкфишон, хок муанбар шуда буд.
*Фузулӣ*

**МУШКФОМ** مشکفام мушкранг, сиёҳранг, сиёҳ.

Шона занад чу моҳи ман турраи мушкфомро,
Сурмаи хомушӣ диҳад тӯтии хушкаломро. *Соиб*

Чун раъяти румии рӯз инхифо пазируфт, ... аламн шаби мушкфом сояи зулмат бар арсаи рубъи маскун афканд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУШКӮ(Й)** (مسکو(ی **1.** бутхона; **2.** ҳарамсаро; кӯшк, қаср.

Маликро ҳаст мушкӯе чу фархор,
Дар он мушкӯ канизонанд бисьёр. *Низомӣ*

Насирулмулк он дилбари ширинҳаракоти париатворро ба мушкӯи шоҳ овард. «*Таърихи Фаришта*»

**МУШЛАК||МУШКЛАК** مشلک||مشکلک навъе аз гиёҳи дарозу навдағафсе, ки лаби об ва ботлоқиҳо мерӯяд ва дорои бӯи хосе мебошад.

Назаре ку, ки кунад ранги гул аз оташ фарқ?
Шомае ку, ки шавад мудрики мушк аз мушлак?
*Бедил*

**МУШОАРА** *а.* مشاعره бо ҳам шеър гуфтан ба таври мусобиқа, мусобиқаи шоирон дар шеъргӯӣ.

[Асириддини Ахсикатӣ] муосири Хоқонӣ буда ва аз диёри Фарғона ва Туркистон ба орзуи мушоара оҳанги Хоқонӣ ва мулки Ширвон кард.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Сироҷиддини Қамариро бо Убайди Зоконӣ ва Хоҷа Салмон мушоара ва муораза аст.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**МУШОБАҲА||МУШОБАҲАТ** *а.* مشابهت||مشابه шабоҳат ва монандӣ бо ҳамдигар, бо ҳам монандӣ.

Шутурро бо ту чӣ муносабат аст ва туро бад-ӯ чӣ мушобаҳат? *Саъдӣ*

Ҳоли ғазбон ... мушобаҳати тамом дорад ба ҳоли маст. *Авфӣ*

**ба он мушобаҳа** ба он тавр, ба тавре ки ..., ба мисли он ки ...

Ягон-ягон зи кафи пои ҳар қадом бибӯс,
Бад-он мушобаҳа, к-аз пои сарв оби равон. *Шоҳин*

**МУШОБЕҲ** *а.* مشابه шабеҳ, монанд, моно.

Худро ба сари зулфи ту то дида мушобеҳ,
Дорад зи раёҳин чунон ор бунафша. *Восифӣ*

Дидам, шере шарза мушобеҳи говмеши бузург мутаваҷҷеҳи самти мост. *Аҳмади Дониш*

**МУШОВАРА||МУШОВАРАТ** *а.* مشاورت||مشاوره машварат кардан бо ҳамдигар.

Бо дӯсте дар ин маънӣ мушоварат кард. *Авфӣ*

[Ғозонхон] ба ҳар вақт, ки аз ҷое элчие расид, бе мураҷҷаат ба аркони давлат ва фикру мушоварат дар он боб, ҷавобҳои савоб фармуд.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**МУШОВИР** *а.* مشاور машваратдиҳанда, машваратчӣ, маслиҳатдиҳанда.

Ҳамаи ҳукм ва амр мар-амири ҳарбро бувад, то ки сухани вузаро ва мушовиронро, ки савоб ва маслаҳат дида бошанд, ба далоил рад кунад.
*Аҳмади Дониш*

**МУШОКИЛ** *а.* مشاکل **1.** ҳамшакл, мушобеҳ, монанд.

Синаи ӯ мушокили синаи кабӯтар.
«*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *адш.* номи яке аз баҳрҳои 19-гонаи арӯз буда, ба баҳри қариб монанд аст, аммо агар дар баҳри қариб «фоилотун» баъд аз «мафоилун» зикр ёбад, дар ин ҷо «фоилотун» пеш аз «мафоилун» меояд. Мисол аз баҳри мушокили мусаммани макфуф, ки дар як мисраъ «фоилоту мафоилу» ду бор такрор мешавад:

Хезу тарфи чаман гир бо ҳарифи суманрӯй,
Гоҳ сунбули тар чину гоҳ шохи суманбӯй. *Ҷомӣ*

**МУШОНА** موشانه монанди муш, мушвор, муш барин.

Ҳамчу нахле барнаёрад шохҳо,
Карда мушона замин сӯрохҳо. *Румӣ*

**МУШОРАКАТ** *а.* مشارکت бо ҳам шарик будан, бо ҳам

иштирок кардан, бо ҳам ширкат доштан, дар иҷрои коре ҳамкор шудан.

Ҳаҷҷоҷ гуфт: Ту чаро бо ӯ мушоракат накардӣ ва мувофақат нанамудӣ дар манъи душман? *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Ҳар чӣ кардандӣ, бо мувофақат ва мушоракати якдигар кардандӣ. *Авфӣ*

**МУШОРИК** *а.* مشارک бо ҳам шарикшаванда, бо ҳам иштироккунанда, шарик.

Ҳарчанд шамшер бо теша дар тарошидан ва асп бо хар дар бор кашидан мушориканд, аммо камоли ҳар чизе дар тамомии судури хосияти ӯст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Бо чарх камоли ту мушорик,
Бо даҳр ҷамоли ту мусоҳиб. *Анварӣ*

**МУШОРУНИЛАЙҲ** *а.* مشاراليه **1.** касе, ки ба вай ишорат меравад, ишоратьёфта, шахси зикрьёфта.

...Мавлонои мушорунилайҳ аз Хуросон аз ҷафо ва изои қизилбошон фирор намуда, ба Самарқанд омаданд. *Восифӣ*

**2.** *маҷ.* одами мӯътабар, он кӣ ба вай муроҷиат карда мешавад.

Ба ҷое расид, ки муширн мулк ва мушорунилайҳи халқ шуд. *Авфӣ*

**МУШОФАҲА** *а.* مشافهه рӯ ба рӯ сухан гуфтан бо ҳамдигар.

Мебоист, ки бо вай ба мушофаҳа андар он раъй зада ояд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

[Ҳалокухон] фармуд, ки чун чандин роҳ омадем, халифаро нодида чӣ гуна бозгардем, баъд аз ҳузуру мушоҳада ва мушофаҳа ба иҷозати ӯ муроҷаат намоем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУШОЪ** *а.* مشاع муштарак, тақсимнашуда (махсусан дар бораи замин дар байни меросхӯрон).

Туӣ, ки ҳиммати ту сар бад-он фурӯ н-орад,
Ки бо фалак бувадаш мулки коинот мушоъ. *Заҳири Форьёбӣ*

Моли дӯстон дар миёни эшон мушоъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШОЯА||МУШОЯАТ** *а.* مشايعه||مشايعت **1.** гусел кардан.

Ҳавотин, ки ба мушояа рафта буданд, аз Мусил видоъ карда бозгардиданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Рашид бо ӯ ба мушояат берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** пайравӣ кардан, мутобиат, ҳамроҳӣ намудан.

Муш гуфт: ... Чун матлубу мақсуди эшон [мушон] аз ман ба ҳусул напайваст, аз мутобаату мушояати ман рӯ бартофтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУШОЯБА** *а.* مشايبه **1.** олоиш, чирк; **2.** *маҷ.* айб, нуқсон.

Аслан мушоябаи мухолафат дар хотир надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШОҲАДА** *а.* مشاهده ба чашми худ дидан, муоина.

Марав ба хоб, ки хобат зи чашм бирбояд,
Ғарат мушоҳадаи хеш дар хаёл ояд. *Саъдӣ*

Тӯтиеро бо зоғе дар қафас карданд, тӯтӣ аз қубҳи мушоҳадаи ӯ дар муҷоҳада мебуд. *Саъдӣ*

**мушоҳада кардан** бо чашми худ дидан, муоина кардан.

[Назар] ... баъд аз он аҷоиб ва ғароиби бисьёр мушоҳада кард. *Яҳьёи Себак*

Чун шер тафвиз ва таслими ман мушоҳада кард, шӯрише, ки дошт, таскин ёфт. *Аҳмади Дониш*

**МУШОҲАРА** *а.* مشاهره моҳона, музди якмоҳа, маош, маваҷиби якмоҳа.

Ҳар моҳ ҳазор динор мушоҳараи Валид буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ӯро дар саробӯстони хос фармуд, то ҳуҷраи маскан доданд ва мушоҳара ва ваҷҳи маош муқаррар карданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУШРИК** *а.* مشرک *д.* **1.** он кӣ ба ягонагии худо бовар надорад; **2.** он кӣ ба будани худоёни бисьёр эътиқод дорад, мас. бутпараст.

Нақл кардаанд, ки Халилуррахмонро меҳмоне расид мушрик, пире сафедмӯй, сиёҳгилем; зунноре дар миён дошт. *«Хористон»*

Ки дар ин раҳ ҳамагон аз дили худ бехабаранд:
Мӯъмину мушрику тарсову маҷусию ҷуҳуд. *Шамси Табрезӣ*

**МУШРИФ** *а.* مشرف **1.** дар баландӣ воқеъшуда, баланд.

То ба мавзее расид, ки бар ҳисор мушриф буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** аз ҷои баланд дидбоникунанда; **мушриф будан** *бар чизе* аз боло наззора кардан.

Чун бар он ҷо нишастӣ, бар маҷмӯи лашкар мушриф будӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *таър.* сармуҳосиб ва сардори девон; муфаттиш.

В-он дигар мушрифи мамолик буд,
Божхоҳи ҳама масолик буд. *Низомӣ*

Ҳукми ярлиғ ба нифоз пайваст, ки Маҷдулмулки Яздӣ дар тамомати мамолик аз канори оби Омуя то дари Миср мушриф бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **мушриф шудан** *ба чизе* наздик шудани рӯйдоди воқеае; ба ҷое расидани коре.

Чун мушриф бад-он шуд, ки қалъа мусаххар ва мафтӯҳ гардад, Ҷондсултон ... гуфт ... *«Таърихи Фариштa»*

**МУШТ I** مشت **1.** панҷаи ғуншудаи даст.

Ба дил ҳамчун санавбар кӯфтӣ мушт,
Ба сони найшакар хоидӣ ангушт. *Ҷомӣ*

Ғарат аз даст барояд, даҳане ширин кун,
Мардӣ он нест, ки мушт бизанӣ бар даҳане. *Саъдӣ*

**2.** даст, панҷаи даст.

Ломисаро нақд ниҳода ба мушт,
Ганҷшиносии нарму дурушт. *Ҷомӣ*

**3.** миқдори чизе, ки дар кафи даст ҷой мегирад; **як мушт** миқдори андаке.

Гоҳ оҳам мерабояд, гоҳ ашкам мебарад,
Нақди ман як мушт хоки ин ҳама селобҳо. *Бедил*

**мушт** миқдори андаке, каме, қадаре, як миқдор.

Мушт арзан пеши ӯ рехт, боз бад-он илтифот накард. *Авфӣ*

◇ **мушти аврат** *киноя аз* оила, зану бача.

Чун маро бикушӣ, ин мушти авратон ба кӣ гузорӣ? *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**муште газоф** *киноя аз* як миқдор, чанде лоф ва сафсатта.

Дигар зангие рафт сӯи масоф,
Забон баркушода ба мушти газоф. *Низомӣ*

**мушти пар** ночиз, ҳақир.

Номи булбул зи ҳаводории ишқ аст баланд,
В-арна пайдост чӣ аз мушти паре бархезад. *Соиб*

**мушт хӯрдан** кӯфта шудан, шатта хӯрдан.

Бихӯрдам яке мушти зӯроварон,
Накардам дигар зӯр бар лоғарон. *Саъдӣ*

**мушту гиребон шудан** даст ба гиребон шудан, ҷанг кардан, бо ҳам дарафтидан.

Равофизон ва мухолифон... пушти дасти ҳасрат газиданд ва бо якдигар мушту гиребон шуданд. *«Фатҳнома»*

**ба мушт у гиребон расидан** ба ҷангу кашмакаш анҷомидани кор.

Чу шамшеру найза ба поён расид,
Ҳикоят ба мушту гиребон расид. *Ҳотифӣ*

**мушт ба сиидон задан** кори беақлона кардан, коре ба зиёни худ кардан; **ба мушге гиёҳ бениёзӣ кардан** *киноя аз* қаноат кардан ба чизи каме, ҳаётро бо қаноат гузаронидан.

Ба кас рӯй нанмояд аз ҳеҷ роҳ,
Кунад бениёзӣ ба мушге гиёҳ. *Низомӣ*

**ба оташ бадал гаштани мушти шарор** *киноя аз* бар-омадани офтоб ва зоил шудани нури ситорагон.

Ба оташ бадал гашт мушти шарор,
Кулича шуд он сими говарсвор. *Низомӣ*

**МУШТ** II *а.* مشط **1.** устухонҳои пушти кафи даст.

Устухонҳои пушти даст чаҳор пора, ба тозӣ мушт гӯянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** устухонҳои рӯи пой.

Устухонҳои пушти пой, ки онро мушт гӯянд, панҷ пора аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУШТАБАҲ** *а.* مشتبه шубҳанок, мубҳам.

Ҳар гоҳ роҳ бар аҳли киштӣ муштабаҳ шавад, он тайр омада дар пеши киштӣ меравад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШТАБЕҲ** *а.* مشتبه шабоҳатдор, шабеҳ, монанд.

Солеҳу толеҳ ба сурат муштабеҳ,
Дида бикшо, бу ки гардӣ мунтабеҳ. *Румӣ*

Муштабеҳ ҳаргиз нагардидаст бо ҳам ҳилму хашм. *Савдо*

**МУШТАИЛ** *а.* مشتعل шӯълаваршуда, шӯълавар.

Фузун кард аз насиҳат изтиробаш,
Чу оташ муштаил гардид з-обаш. *Ҳозиқ*

Вақте золиме оташи зулм муштаил карда буд. *«Хористон»*

**МУШТАКӢ** *а.* مشتكى шикояткунанда, гиламанд.

Ман муштакиям кунун зи як мушт,
З-он дарнадиҳам ба бори ӯ пушт. *Ҷомӣ*

**МУШТАМИЛ** *а.* مشتمل шомили чизе шаванда, фарогиранда, дар бар гиранда (бештар пас аз он пешоянди 'бар' меояд).

Муносиб чунон менамояд, ки мактубе муштамил бар истилоҳоти илми сиёқ ва мутазаммини изҳори муҳаббат ва иштиёқ бошад. *Восифӣ*

Замини эшон ҳама обшор, муштамил бар гул ва гулзор. *Аҳмади Дониш*

**МУШТАРАК** *а.* مشترک аз онҳо якчанд кас, он чи ки чанд кас дар он бахра ва саҳм доранд, умумӣ, шарикӣ.

... Ва аз ин ҷо маълум шавад, ки моддати он ҷисмҳо, ки кавн ва фасод пазиранд, муштарак бувад. *Ибни Сино*

Дил бе рухаш тапид, ба лаб ворасид ҷон,
Ишқаш миёни ҷону дилам муштарак барин. *Васлӣ*

**МУШТАРИАХЛОҚ** مشترى‌اخلاق оликирдор, дорои ахлоқу атвори писандида, хушахлоқ.

Моҳталъат, меҳрдавлат, зӯҳразинат, тирфаҳм,
Муштариахлоқу бахромофату кайвондимор. *Унсурӣ*

**МУШТАРИБАХТ** مشترى‌بخت хушбахт, саодатманд.

Чу огаҳ шуд зи шоҳи муштарибахт,
Расонид аз замин бар осмон тахт. *Низомӣ*

**МУШТАРИОРАЗ** مشترى‌عارض *ниг.* **муштарирӯй**.

Ӯ сумансинаву нӯшинлабу ширинсухан аст,
Муштариоразу хуршедруху зӯҳралиқост. *Фаррухӣ*

**МУШТАРИРӮЙ** مشترى‌روى хушрӯ, муборакчеҳра.

Шаҳи муштарирӯю хуршедрой,
Маҳи меҳрпарвар Ҳумоюн Ҳумой. *Хоҷу*

**МУШТАРИТАЛЪАТ** مشترى‌طلعت *ниг.* **муштарирӯй**.

Эй ба шоҳӣ зи ҳама шоҳон мард,
Муштариталъату миррихнабард. *Анварӣ*

**МУШТАРӢ** I *а.* مشترى **1.** харидор.

Пеши Камол васлат мулки ду олам арзад,
Шарт аст муштариро аввал баҳо шикастан. *Камоли Хуҷандӣ*

Ва дар ин ҷо низ андаке тафсил медиҳем, то дар нафси шумо қарор гирад, масалан ба бозор рафтан ва дар ҳавои гарму сард нишастан ва эҳтимоли ғавғои боеъ ва муштарӣ намудан. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* хоҳон, орзуманд, талабгор, толиб.

Муштарие ҷӯ, ки ҷӯёни ту аст,
Олими оғозу анҷоми ту аст. *Румӣ*

Чу дидам ҷаҳоне пур аз дилбарӣ,
Маҳаш меҳрубону фалак муштарӣ. *Хоҷу*

**МУШТАРӢ** II *а.* مشترى номи бузургтарин сайёраи манзумаи офтоб — Юпитер, ки онро Бирҷис ва Ҳурмуз низ меноманд ва мунаҷҷимони қадим онро муборак шумурда, Саъди акбар ва Қозии фалак ҳисоб мекардаанд.

... Ки эй моҳи бурҷи сухапарварӣ,
Ҳадиси туро муштарӣ Муштарӣ. *Хоҷу*

Чуз толеи муборак аз Муштарӣ чӣ ёбӣ?
Чуз зарри нақди холис аз кони зар чӣ ояд? *Шамси Табрезӣ*

**МУШТАФШОР** مشت‌افشار: **зарри муштафшор** аз рӯи афсона — тиллои ба мушт нармшаванда, ки дар хазинаи Хисрави Парвез будааст ва онро ба ҳар шакл, ки хоҳанд, медаровардаанд.

Бо дарафши ковиёну тоқдес,
Зарри муштафшору шоҳона камар. *Рӯдакӣ*

**МУШТАҒИЛ** *а.* مشتغل **1.** машғулшаванда, машғул, андармони коре.

Чу душман ба душман шавад муштағил,
Ту бо дӯст биншин ба ороми дил. *Саъдӣ*

Хотир ба ғароибу аҷоиб, амсор ва аҳтор муштағил гардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** каси машғул бо коре, коркун.

Эй ки баттоли ту беҳтар зи ҳама муштағилон,
В-эй ки масти ту беҳ аз оқили ҳушьёри хабир.
*Шамси Табрезӣ*

**МУШТАҚ** *а.* مشتق аз чизе гирифташуда, аз чизе ҷудо ё ҳосилшуда.

Олим аз илм муштақ аст, валек
Ҷаҳли олим ба оламе самар аст. *Хоқонӣ*

**исми муштақ** *грам.* исме, ки аз калимаи дигар сохта шудааст; калимаҳое, ки аз як решаи масдари арабӣ пайдо шудааст, чунончи калимаҳои 'ошиқ', 'маъшуқ' аз масдари 'ишқ'.

Берун зи ишқу ошиқу маъшуқ ҳеҷ нест,
Ин ҳар ду исм муштақ аз он масдар омада. *Ҷомӣ*

**МУШТАҲАЁТ** *а.* مشتهیات *ҷ.* **муштаҳо.**

Тараққӣ бар маориҷи фазоил биайниҳи бар баландӣ рафтан, ки бе таҳаммули машоқ ва матоиб ва тарки муштаҳаёт ва мусталаззот муяссар нагардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ҳукм содир шуд, ки ... ҳеҷ касро бар муштаҳаёти нафс муохазат нафармоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУШТАҲАР** *а.* مشتهر шӯҳратьёфта, машҳур, маъруф.

Хоки Ширвон мағӯ, ки кони шар(р) аст,
Қ-аҳли Ширвон ба хайр муштаҳар аст. *Хоқонӣ*

Шаҳриёро, ту мангар он, к-имрӯз
Шеъри ман дар замона муштаҳар аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**муштаҳар гаштан** овоза шудан, шоеъ шудан.

Фатҳи он ҷазира дар аҳтори офоқ муштаҳар гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУШТАҲО** *а.* مشتهی‖مشتها орзу ва хоҳиш кардашуда; он чӣ мавриди орзу ва хоҳиш аст.

...Дар ҳусну қубҳи умур фикр накунанд ва аз ҳар тариқ, ки тавонанд, ба марғуб ва муштаҳо тавассул намоянд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУШТЗАН** مشت‌زن **1.** бо мушт зананда.

Ғулом обкаш бояду хиштзан,
Бувад бандаи нозанин муштзан. *Саъдӣ*

**2.** куштигир, гуштингир.

Яке муштзан бахти рӯзӣ надошт,
На асбоби шомаш муҳайё, на чошт. *Саъдӣ*

**МУШТОҚ** *а.* مشتاق **1.** иштиёқманд, орзуманд, сахт моил ва роғиб ба чизе, шавқманд.

Расид ҷон ба лаб аз ғам, биё, ки муштоқам
Ба нимхандаи ширину нимнигоҳи дигар. *Мушфиқӣ*

Туро сад бор гар бинам, ҳамон муштоқи дидорам,
Тиҳичашмӣ зи гавҳар кам намегардад тарозуро.
*Соиб*

Ба ҷое мерасад, ҳар ҷо хурӯшест,
Сарири хома ҳам муштоқи гӯшест. *Бедил*

**ошиқи муштоқ** ошиқи шефта, ошиқи шайдо.

Бале, бе рӯи ҷонон гар биҳишт аст,
Ба чашми ошиқи муштоқ зишт аст. *Ҷомӣ*

**2.** ошиқ; ошиқи шайдо.

Онон, ки надонанд парешонии муштоқ,
Гӯянд, ки нолидани булбул ба чӣ монад? *Саъдӣ*

То боди сабо бӯи сари зулфи ту овард,
Дарди дили сад чун мани муштоқ баромад.
*Ибни Ямин*

**3.** (чизи) иштиёқ кардашуда, орзу кардашуда.

З-он нашавам ранҷа аз ҷафош, ки аз фақр
Сояи муштоқи рӯзгор надорам. *Анварӣ*

**МУШТОҚӢ** مشتاقی иштиёқмандӣ, орзумандӣ; *маҷ.* ошиқӣ.

Солҳо гар бинависам сухани муштоқӣ,
Монад аз шавқи ту садсола ҳикоят боқӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУШТРАНД** مشترند *ниг.* **муштранда.**

Қирдигоро, муштранде деҳ ҷаҳонро хуштарош,
То кай аз қавме ки ҳам эшону ҳам мо тешаем.
*Анварӣ*

**МУШТРАНДА** مشترنده рандаи дуредгарон, дастранда.

Як зарра туро накард ҳамвор
Наҷҷори замон зи муштранда. *Абулаббоси Марвазӣ*

**МУШФИҚ** *а.* مشفق шафқаткунанда, меҳрубоникунанда, дилсӯз, меҳрубон.

Ман ғами ту меҳӯрам, ту ғам маҳӯр,
Бар ту ман мушфиқтарам аз сад падар. *Румӣ*

Нишаст он мушфиқи дерина пешам,
Давои дарду марҳамсози решам. *Убайди Зоконӣ*

**МУШФИҚВОР** مشفق‌وار дилсӯзона, меҳрубонона, аз рӯи шафқат.

Шаб хирад — он носеҳи ширинхитоб
Кард мушфиқвор оғози итоб. *Ҷомӣ*

**МУШФИҚОНА** مشفقانه дилсӯзона, меҳрубонона, аз рӯи шафқат.

Султон гуфт, ки сухани Хоразмшоҳ моро баробари сухани падар аст ва он ба ризо бишунавем ва насиҳати мушфиқонаи ӯро бипазирем.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУШФИҚӢ** مشفقی **1.** дилсӯзӣ, меҳрубонӣ, шафқаткунӣ.

... Қ-эй модари мушфиқ, ин чӣ кор аст,
Қ-аз мушфиқият дилам фигор аст. *Ҷомӣ*

**2.** тахаллуси шоири машҳури тоҷик Абдураҳмон (1538—1588).

**МУШЪИР** *а.* مشعر ишъоркунанда, хабардиҳанда, огоҳкунанда.

В-он чӣ мансуби мушъири исм аст,
Аввалаш ақлу охираш ҷисм аст. *Бедил*

Маҷмӯъ мушъир аст ба камияти ададн матлуб.
*Восифӣ*

**МУЯССАР** *а.* میسر осоншуда, дастрасшуда; осон ба даст дароянда; осон, фароҳам.

Мулуки пешинро хазоин ва умр ва мулк ва лашкар беш аз ин буд ва чунин фатҳе муяссар нашуд.
*Саъдӣ*

Адл пеш ору муроди дили дарвеш барор,
То туро ҳар чӣ мурод аст, муяссар гардад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУЯССИР** *а.* ميسر осонкунанда, дастрасгардонанда.

Он муяссир набвад андар оқибат,
Номи ӯ бошад муассир оқибат. *Румӣ*

**МУҒ** مغ **1.** марди рӯҳонии оташпарастон (зардуштиён), ки ба дараҷаи поинтар аз мубадон меистад.

Чу шаб рафту бар дашт пастӣ гирифт,
Ҳаво чун муғ оташпарастӣ гирифт. *Унсурӣ*

**2.** оташпараст, зардуштӣ.

Наврӯзи муғон ба панҷ рӯз бошад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Дар таворих чунон мастур аст, ки панҷ ҳазор сол салтанат ба габрон ва муғон тааллуқ дошт.
*«Нафаҳот-ул-унс»*

**3.** муаллим, устоди зардуштӣ.

Тозию порсию юнонӣ
Ёд додаш муғи дабистонӣ. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* майфурӯш, соҳиби майхона.

Гоҳе ба хароботи муғон гӯша гузидем,
Гоҳе ба тамошои ҷаҳон анҷуманидем. *Савдо*

◇ **муғи парвона** *киноя аз* парвона, ки монанди муғи оташпараст оташро парастиш мекунад.

Занди зардушт нағмасоз дар ӯ,
Муғи парвона хирқабоз дар ӯ. *Низомӣ*

**МУҒАВВАЛ** *а.* مغول дар ғул гирифта, дар банд гирифташуда.

Ҳукм фармуд, ки Маҷдулмулкро муқайяд ва муғаввал гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒАЙЯБ** *а.* مغيب (чизи) пӯшида, пинҳон.

**МУҒАЙЯБОТ** *а.* مغيبات *ҷ.* **муғайяб.**

Даъвии он кард, чинниён ба сӯҳбати ман меоянд ва маро аз муғайябот ва махфиёт эълом медоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒАЛЛАЗ** *а.* مغلظ **1.** ғализ, гардонидашуда; **2.** *маҷ.* сахт, устувор.

**МУҒАЛЛАЗА** *а.* مغلظه *муаннаси* **муғаллаз; аймони муғаллаза** савгандҳои сахт, савгандҳои шадид.

Паймони худро ба аймони муғаллаза муаккад сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**савганди муғаллаза** қасами сахт.

Наврӯз бо Ғозон савганди муғаллаза ёд карда буд, ки ҳаргиз мухолафати ӯ накунад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУҒАММИЗ** *а.* مغمز бо чашм ва абрӯ ишорат ва ғамзакунанда.

Ҳуриён гашта муғаммиз, меҳрубон,
К-аз сафар бозомаданд ин сӯфиён. *Румӣ*

**МУҒАННИЯ** *а.* مغنيه *муаннаси* **муғаннӣ.**

Канизакони муғанния симоъ оғоз карданд. *Авфӣ*

Дигар чангии муғанния буд, ки ҳар гоҳ, ки чанг дар канор гирифтӣ, Зӯҳра дар базми фалак сози худро бар замин андохтӣ. *Восифӣ*

**МУҒАННӢ** *а.* مغنی тағанникунанда, сароянда ва навозанда, мутриб, ҳофиз.

Муғаннӣ соз дар айвон кашида,
Хурӯши чанг дар Қайвон кашида. *Низомӣ*

Мегӯянд, ки шабе муғанниён дар маҷлиси султон Халил матлае аз шеъри Бисотӣ хонданд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**МУҒАРРАҚ** *а.* مغرق **1.** ғарқ кардашуда.

Табақаи аввал хоки хушк, ки се рубъ ба муҳит муғарраҳ аст. *Аҳмади Дониш*

**2.** ғарқи зару сим; *маҷ.* зарбоф; ороста, зевар додашуда.

Хуш биропем ҷаҳон дар назари роҳравон,
Фикри аспи сияҳу зини муғаррақ накунем. *Ҳофиз*

**МУҒАФФАЛ** *а.* مغفل дар ғафлат монда, ҷоҳил, нодон.

Ду дона дур, ки ҳар як аз он ба хироҷи [illegible]-кате меарзид, дар гӯши он муғаффали беҳуш карда, рухсати муроҷаат дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒАФФАЛДИЛ** مغفل دل *киноя аз* гофил, бехабар, нодон.

Пир чун он бидид, гуфто: Ҳай,
Хар най, бими обу гил то кай!
Чанд дорӣ нигоҳ ҷома зи гил,
Дил нигаҳ дор, эй муғаффалдил! *Ҷомӣ*

**МУҒБАЧА** مغبچه **1.** шогирд ва хизматгори дукони майфурӯшӣ.

Гар чунин ҷилва кунад муғбачаи бодафурӯш,
Хокрӯби дари майхона кунам мижгонро. *Ҳофиз*

**2.** бачаи оташпараст.

**МУҒЕЛОН** مغیلان номи як навъ дарахти хордор дар саҳроҳои Арабистон.

Шунидам, ки марде ба роҳи Ҳиҷоз
Ба ҳар хутва кардӣ ду ракъат намоз,
Чунон гарм на дар тариқи Худой,
Ки хори муғелон бикандӣ зи пой. *Саъдӣ*

**МУҒИР** *а.* مغير ғоратгар.

Ки ҳарам бо ҳар чӣ дорам, гӯ: бигир,
То нагирад ҳосили ман ҳар муғир ... *Румӣ*

**МУҒИС** *а.* مغيث фарьёдрас, додрас; ё **муғису ағисно!** эй, фарьёдрас, ба фарьёди мо рас! (дар ифодаи арабӣ).

Овози «ё, муғису ағисно» бароварам,
Қай бошад он замон, ки расам бори ҳазраташ.
*Хоқонӣ*

**МУҒЛАҚ** *а.* مغلق **1.** ғалақа кардашуда, басташуда, маҳкам.

Зи саъи ту шуд фатҳ абвоби муғлақ,
Зи нутқи ту шуд кашф асрори мубҳам. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* номафҳум, мубҳам, печида (оид ба сухан).

Вонзи Қошифӣ ... он форсии муғлақро ба иборати форсии салис кард. *«Таърихи Фаришта»*

Хидмати хоҷа бағоят муғлақ сухан гуфтӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒМАР** *а.* مغمر **1.** пӯшида; маҷҳул; **2.** *маҷ.* бад, нобакор;

◇ **(ин) муғсарои муғмар** *киноя аз* дуньёи бади номусоид.

Худ аҳди хисравонро ҷуз адл чист ҳосил
З-ин ҷифагоҳи хонӣ, з-ин муғсарои муғмар. *Хоқонӣ*

**МУҒОЗАЛА||МУҒОЗАЛАТ** *а.* مغازله||مغازلت **1.** ишқбозӣ бо занон, ошиқона сухан гуфтан.

Бо зан ба муошақат ва муғозалат машғул буд. *Авфӣ*

**2.** ғазал гуфтан (ду нафар бо ҳам).

**МУҒОЗИБ** *а.* مغاضب ғазабкунанда, хашмоваранда ба касе.

Ба бахшиш кариму ба кӯшиш Фаридун,
Ба ҳиммат ҷаводу ба кина муғозиб. *Манучеҳрӣ*

**МУҒОИР** *а.* مغاير фарққунанда аз чизе; мухолиф бо чизе, мухолиф.

**МУҒОЛАБАТ** *а.* مغالبت ба ҳамдигар фирӯз шудан; кӯшиш барои ғалаба кардан ба ҳамдигар.

Бо қазо муғолабат натавонист кард, то лоҷарам чун Азуд Бағдод бигирифт, фармуд, ӯро бар дор карданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУҒОЛАТА** *а.* مغالطه ба ғалат андохтан; ба гумроҳӣ андохтан; далели нодуруст, далели ғалат.

Аксари муштағилон ... камол дар шағаб ва ҷидол донанд ва ниҳояти таҳқиқ эроди муғолатае ё ибдои шакке шуморанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Ончунон ҷавоне ... ҳалок сохтанд ва ба ҷиҳати муғолатаи мардум аз бурҷ ба хокрез андохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒОНА** مغانه мансуб ба муғ.

Бо муғон бодаи муғона хӯрем,
То ба кай ғуссаи замона хӯрем? *Убайди Зоконӣ*

Соқӣ, ту маи муғона баргир,
Мутриб, ту раҳи тарона баргир! *Шоҳин*

**МУҒОЯРАТ** *а.* مغايرت муқобилат, мухолифат, низоъ.

Агар хоҳӣ, ки муғоярат ва мухолафат ба мусолаҳат ва мухоласат мубаддал гардад, бояд эътизор ва истиғфор зад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒРИФ** *а.* مغرف ба касе бо кафи даст обнӯшонанда; обдиҳанда.

Қайли арзоқи ҷаҳонро мушрифӣ,
Ташнагони фазлро ту муғрифӣ. *Румӣ*

**МУҒСАРО** مغسرا *киноя аз* майхона.

Маро з-арбаини муғон чун напурсӣ,
Ки чил субҳ дар муғсаро мегурезам. *Хоқонӣ*

◇ **(ин) муғсарои муғмар** *киноя аз* дунёи бади номусоид.

Худ аҳди хисравонро ҷуз адл чист ҳосил
З-ин ҷифагоҳи хонӣ, з-ин муғсарои муғмар. *Хоқонӣ*

**МУҒТАЗӢ** *а.* مغتذى ғизохӯранда, сершаванда.

Зинда аз ту, шод аз ту оиле,
Муғтазӣ бевосита беҳомиле. *Румӣ*

**МУҒТАНАМ** *а.* مغتنم **1.** ғанимат шумурдашуда; **2.** ғанимат.

Ҳар вақти хуш, ки даст диҳад, муғтанам шумор,
Қасро вуқуф нест, ки анҷоми кор чист. *Ҳофиз*

Ҷомӣ, анфоси умр муғтанам аст,
Инқитои ҳаёт дам ба дам аст. *Ҷомӣ*

... Ва аз рӯи илтимос гуфтанд, ки эй ёрони азиз, дидорҳо ғанимат аст ва фурсат муғтанам. *Восифӣ*

**МУҒТАСИЛ** *а.* مغتسل **1.** ғуслкунанда; **2.** оббозикунанда.

Дар ин чашма гиёҳест, ки агар муғтасил дар он ҷо хавз кунад, ба вай печад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҒУНДА** مغنده варам, омос; без, ғадуде, ки дар бадани инсон пайдо мешавад.

Бардор дуруштӣ зи дили хасм ба нармӣ,
Бар дӯстӣ-андар набуд, эй дӯст, муғунда. *Асҷадӣ*

**МУҚАВВАР** *а.* مقور миёнхолӣ, миёнтиҳӣ.

Чархи ҳодупеша чун заррин қувора карда гум,
Домани кӯҳлишро ҷайби муқаввар сохтанд. *Хоқонӣ*

**МУҚАВВАС** *а.* مقوس камоншакл кардашуда, қавсшакл.

Ҳар ду сари девор то наздики аркони хона бурда, чунон ки ин девор муқаввас аст чун нисфи доира. *Носири Хисрав*

Он ду абрӯи муқаввас ду камонанд баланд,
Ки ба сад қарн аз ин турфа камон натвон сохт. *Камоли Хуҷандӣ*

Он абрӯи муқаввас агар зеҳ кунад камон,
Аввал ба тири ишва маро чоқ мекунад. *Шоҳин*

**МУҚАВВИМ** *а.* مقوم баҳодиҳанда, муайянкунандаи арзиши чизе, нархмонанда.

Аз ҷумлаи чизҳо тоҷе ба вай бахшид аз зар ва мурассаъ ба явоқити аҳмар ва зумурради ахзар, ки муқаввимон аз қимати он оҷиз омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҚАВВӢ** *а.* مقوى қувватдиҳанда, мас. дору.

Он ки набвад зи хӯрданаш осеб,
Шуд муқаввии қалб, яъне себ. *Восифӣ*

Ҳавояш табъро ҳамчун муқаввист,
Ки он ҷо бе нафас ҳам метавон зист. *Бедил*

**МУҚАДДАМ** *а.* مقدم **1.** пеш, дар пеш, қаблан.

Дар ҳама саҳрои Искандария аз он амудҳои сангин, ки сифати он муқаддам кардаем, афтода бошад. *Носири Хисрав*

**2.** қисми пешини чизе, пеши чизе; **муқаддами киштӣ** пеши киштӣ, қисми пеши киштӣ; **3.** афзал, авло; бартар.

Мо ризои ӯро ба раъи хеш муқаддам доштем. *Авфӣ*

Васл чун ҷаҳли мураккаб буваду ишқ басит,
Ишқро бар талаби васл муқаддам дорам. *Шоҳин*

**муқаддам ва мураҷҷаҳ** авло ва афзал шумурдашуда.
Маҳобати шаҳриён чунон бар хотири лашкариён истило ёфта буд, ки ори тааххурро бар ифтихор муқаддам ва мураҷҷаҳ доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**4.** пешқадам, пешво; сардор.

Барзуяи табиб ... муқаддами атиббои Порс буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун роёти ҷаҳонгир ба вилояти Лор ва Дамованд кашид, [Ҳалокухон] Шамсиддини Гелакиро ба Гирдкӯҳ фиристод, то муқаддами он ҷоро ба хидмат оварад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУҚАДДАМА** *а.* مقدمه *ниг.* **муқаддима.**

**МУҚАДДАМНИШИН** مقدم‌نشين болонишин, пешгаҳнишин.

Дар айвони иззат муқаддамнишин,
Чи бар аввалину чи бар охирин. *Ҳотифӣ*

**МУҚАДДАМОТ** *а.* مقدمات *ҷ.* **муқаддима**||**муқаддама.**

Диловархони Ҳабашӣ... муқаддамоти воҳӣ пеш карда, аз Бурҳоншоҳ мутааҳҳид ва мутакаффили тасхири қалъаи Шоҳдарак ва Шулопур шуд. (4) *«Таърихи Фаришта»*

**МУҚАДДАР** *а.* مقدر тақдир кардашуда, қисмат гардонидашуда; ба таври қатъӣ ва ҳатмӣ муайян кардашуда.

Идбор киро бувад муқаддар?
Иқбол киро бувад мусаллам? *Савдо*

Қош ояд, ки сиголем ба ҳам ду рӯзе
Аз қазо бар ману ту он чи муқаддар бошад. *Шоҳин*

**МУҚАДДАС** *а.* مقدس пок ва муназзаҳ аз олоиш.

На ӯ аз касу не аз он кас бувад,
Зи болову поён муқаддас бувад. *Ҳотифӣ*

**ҷони муқаддас** ҷони пок, ҷони гиромӣ ва азиз.

Ман кистам, ки баҳри ту ҷонро фидо кунам,
Эй сад ҳазор ҷони муқаддас фидои ту. *Ҳилолӣ*

**МУҚАДДИМА**||**МУҚАДДАМА** *а.* مقدمه **1.** пешраванда, пешгузашта.

Ва онро, ки мафҳуми натиҷа андар вай бувад, «муқаддимаи миҳин» хонанд. *Ибни Сино*

**2.** сарахбор, оғозу даромади гап ва сӯҳбат.

Чун ба сӯҳбати подшоҳ даромад, бе тамҳиде ва муқаддимае дасти амирзодаро гирифта мегуфт... *Аҳмади Дониш*

**3.** дебоча, сарсухани китоб.

Маҷмӯа қаламӣ шуда, мавқуф бар муқаддима ва сабабе будааст ва бар таҳрири ҳар як иллате муқаддам афтода. *Аҳмади Дониш*

**4.** қисми пешгарди лашкар, талеа.

Маймана рафту майсара бигрехт,
Қалб дар соқия, муқаддима рехт. *Низомӣ*

[Кайкубод] Қишводи зарринкулоҳро дар муқаддима таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**муқаддимаи лашкар** пешрави лашкар, пешоҳанги фавҷ.

[Амри Лайс] Муҳаммад бинни Ҳорунро бо муқаддимаи лашкар фиристод ва худ рӯзи дигар берун рафт ва аз Ҷайҳун бигузашт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МУҚАДДИМАТУЛҶАЙШ** *а.* مقدمةالجيش қисми пешгарди лашкар.

Умарои Афғон ва Халаҷ, ки муқаддиматулҷайш буданд, пайваста лофи мардӣ ва мардонагӣ мезаданд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУҚАЙЯД** *а.* مقيد **1.** ба қайд афтода, гирифтор, побанд.

Аз дарди мо чӣ фикр в-аз аҳволи мо чӣ бок
Онро, ки дил муқайяду по дар каманд нест. *Убайди Зоконӣ*

Раста будам зи гирифтории шириндаҳонон,
Боз лаъли ту муқайяд ба фусун кард маро. *Фузулӣ*

**2.** *маҷ.* вобаста, тааллуқдор.

Баландию пастӣ нахонам туро,
Муқайяд ба инҳо надонам туро. *Ҷомӣ*

Султон Баҳодур аз ғояти такаббур муқайяди ҷавоб нашуд. *«Таърихи Фаришта»*

**МУҚАЙЯР** *а.* مقير қир молидашуда, қирандуд.

Раҳе саъбу шабе торику тира,
Ҳаво чун қиру з-ӯ ҳомун муқайяр. *Манучеҳрӣ*

**МУҚАЛЛИБ** *а.* مقلب баргардонанда, дигаргункунанда, тағйирдиҳанда.

Ин ғалатдеҳ дидаро ҳирмонҳост
В-ин муқаллиб қалбро суулқазост. *Румӣ*

**МУҚАЛЛИД** *а.* مقلد тақлидкунанда, касе, ки кирдор ва гуфтори дигареро тақлид ва пайравӣ мекунад.

Эй муқаллид, ту маҷӯ пешӣ бар он,
К-ӯ бувад манбаъ зи нури осмон. *Румӣ*

Солҳо бар дари майхона нишинам, беҳ аз ин
Ки аз ин гӯшанишинони муқаллид бошам. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУҚАННАЪ** *а.* مقنع **1.** пардапӯш, ниқобдор; сару рӯи худро бо зиреҳ пӯшида.

Маҳ аз шамъи ҷамоли ӯ муқаннаъ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** лақаби Ҳаким ибни Ато, ки ба номи Ибни Муқаннаъ машҳур аст.

Ӯро Муқаннаъ бад-он хондаанд, ки сару рӯи хеш пӯшида дошт, аз он ки бағоят зишт буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МУҚАРМАТ** *а.* مقرمط бо хатти реза ва баҳам хеле зич наздик навишташуда.

Маншур бар се тахтаи қоғаз ба хатти ман муқармат набишта шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУҚАРНАС** *а.* مقرنس **1.** пурнақшу нигор, гаҷбуришуда (дар бораи бино, тоқу равоқ).

Шунидам, ки буд андар он хора кӯҳ
Муқарнас яке тоқи гардуншукӯҳ. *Низомӣ*

**2.** сохтмони тоқу равоқдори баланд; тоқ ва кунгураи пурнақшу нигор.

Кунгураҳо дар он таъбия намуда ва муқарнаси хитоӣ бар он ба кор бурда. *«Равзат-ус-сафо»*

Чунонаш дар муқарнас буд дасте,
Ки аз гаҷ тоқи каҷ чун рост бастӣ. *Ҳозиқ*

◇ **муқарнаси зангор** *киноя аз* осмон.

Ба рағми зоғи сияҳ шоҳбози сидранишин
Дар ин муқарнаси зангор ошьён гирад. *Ҳофиз*

**МУҚАРРАБ** *а.* مقرب **1.** наздикшуда.

Моҳи ту муқарраби завол аст,
Шахси ту намунаи мисол аст. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* ҳамсӯҳбати доимӣ, надим.

Муқаррабони салотин чун гурӯҳеанд, ки ба кӯҳе баланд боло меравапд, оқибат... ба зер хоҳанд афтод. *Ҷомӣ*

**муқарраби даргоҳ** он кӣ маҳрам ва шахси наздики марди бузургворест, он кӣ ҳама вақт ба даромадан ба ҳузури подшоҳ рухсат дорад.

Сиёҳгӯш, ки аз ҷумлаи муқаррабони даргоҳ буд, рӯй бар Димна карду гуфт... *«Нигори дониш»*

**МУҚАРРАР** *а.* مقرر собит ва барқароршуда, муайяншуда; таъин кардашуда.

Маликро аз эроди ин масал муқаррар шавад, ки дар кори Шатраба шитоб бояд кард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳама шаб то ба саҳар ханда ту мекардию шамъ
Сӯхтан бар ману парвона муқаррар шуда буд.
*Фузулӣ*

**муқаррар кардан** *чизе бар касе* хукм кардан, чизе ё кореро ба касе супурдан.

Мулки дилҳо ғами рӯи ту ба тороҷ бибурд,
То бар ӯ мамлакати ҳусн муқаррар кардӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУҚАРРАРӢ** مقرری **1.** муқаррар кардашуда, муайян кардашуда, оддӣ ва расмӣ; **2.** вазифа ва маоши рӯзмарра.

Тӯтӣ ва шорак ва кабӯтар низ ду ман ғалла ва ду ман тангӣ муқаррарӣ доштанд.
*«Таърихи Фариштa»*

**МУҚАРРИР** *а.* مقرر ба иқрор оварандаи гуноҳкор; шоҳид, гувоҳ.

[Ғозонхон] афъоли ҷумла фаҳм кард ва баъд аз муддате, ки мусобарат намуд, эшонро баъзе ба воситаи муқаррире ва тоние ба ёсо расонид.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУҚАРТАҚ** *а.* مقرطق куртапӯшида.

Ҳар кӣ бад-ӯ бингарад, чӣ гӯяд? — гӯяд:
Моҳ мутаввақ шудасту сарв муқартақ. *Мунҷик*

**МУҚАССИМ** *а.* مقسم тақсимкунанда, қисматкунанда.

**МУҚАССИР** *а.* مقصر тақсирнок, пуркаму кост, дар кори худ сустӣ ва кӯтоҳикунанда; гунаҳгор.

Чандон такаллуф, ки *ман кардам ва маро дар* меҳмондорӣ муқассир хонд. *Авфӣ*

Хоҳам ба сад ҳазор забон васфи ӯ кунам,
Лекин муқассирам, ки забон дар даҳан якест.
*Ҳилолӣ*

**МУҚАТТАОТ** *а.* مقطعات қитаот, қитъаҳо; манзумаҳои сабуквазну кӯтоҳ.

...Ва қасоид ва муқаттаот ва маснавиёт ва рубоиёт(и) лоюад ва лойӯхсо ёд доштанд. *Восифӣ*

**МУҚАТТАР** *а.* مقطر қатра-қатра чакида, соф кардашуда.

Ба ангушт бинмоям, ар даври хонат
Ҳаме бода з-ангуштам ояд муқаттар. *Мантиқӣ*

**МУҚАФФАЛ** *а.* مقفل қуфл кардашуда, басташуда, баста.

Ниҳодаш пеши он сарви гуландом
Муқаффал ҳуққае аз нуқраи хом. *Ҷомӣ*

Муздурон дар ҳини кандани замин сандуқчаи муқаффал ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҚАШШАР** *а.* مقشر аз пӯст ҷудо кардашуда, пӯст кандашуда.

Зан он кунҷидро муқашшар карда дар офтоб ниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз латофат дар назарҳо шӯхии ҳар қитъааш
Чун баёзи дида бодоми муқашшар чида буд.
*Бедил*

**МУҚБАЗ** *а.* مقبض қабзиятьёфта, гирифташуда.

...Зиёда аз ду донг низ мӯҳлик аст, чи дилро фурӯ гирад ва муқбаз созад. *«Илми симиё»*

**МУҚБИЛ** *а.* مقبل соҳиби иқбол, хушбахт; *муқобили* мудбар.

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби даст беҳтар ҳосиле нест. *Носири Хисрав*

Бандаро гар назди хеш аз муқбилон хонӣ, равост,
Ҳар кӣ рӯ дар қиблаи иқбол дорад, муқбил аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Гар муқбилӣ, ин ривоя ганҷ аст,
В-ар мудбарӣ, ин ҳикоя ранҷ аст. *Шоҳин*

**МУҚДИМ** *а.* مقدم **1.** иқдомкунанда, пешраванда; **2.** *маҷ.* далер, ҷуръатнок.

Эшонро муқдиме буд, ӯро бар ҳарби Амр таҳриз доданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУҚИЛ(Л)** *а.* مقل фақир, камбизоат.

Он шақӣ ҳам зол гардад, ҳам музил,
Мекунад тақлидаш аз дониш муқил. *Шоҳидӣ*

**МУҚИЛЛУЛҲОЛ** *а.* مقل الحال мискинҳол, бечорааҳвол, камбағал, фақир.

Ҳар сол аз тамғои ин роҳ панҷоҳ динор ба ман медод, имсол нарасидааст, ниҳоят муқиллулҳолам.
*«Хористон»*

**МУҚИМ** *а.* مقيم **1.** иқоматкунанда, бошанда, сокин; ҷойгиршуда дар ягон ҷой.

Гашт басе солу моҳ, к-аз сари кӯят
Ҷон ба сафар рафту дил ҳанӯз муқим аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ку диле, к-оворагарди кӯчаи зулфи ту нест,
Эй муқими ҳар хами зулфат дили оворае! *Шоҳин*

**муқиму мақом** бошанда ва бошишгоҳ.

На нишон монд аз он макону на ном,
Тӯъмаи хок шуд муқиму мақом. *Бедил*

**муқим гаштан (ё шудан)** иқомат гузидан, сокин шудан дар ҷое.

Чун султон аз ин муҳим фориғ шавад, ман қасди Ғазнин кунам ва туро бо худ бибарам, то он ҷо муқим гардӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Муқим ҳамчу нигин шав ба ҳалқаи ушшоқ,
Ки ғайри ҳалқаи ушшоқ ҷумла дар миҳананд.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** *маҷ.* собитқадам, устувор.

Чу аз туст нафъи муқимони олам,
Ҷаҳон то муқим аст, бошад мақомат. *Анварӣ*

**муқим ва қоим** собит ва устувор.

Бар дари ӯ муқиму қоим бош,
То бувад ҷон, ба ҷон мулозим бош. *Ҷомӣ*

**МУҚИН** *а.* موقن яқин ҳосилкунанда, боваридоранда.

...Нолаи гургони худро муқинем,
Ин харонро тӯъмаи эшон кунем. *Румӣ*

Ҳар касе дар заллаи худ муқин аст. *Румӣ*

**МУҚИР(Р)** *а.* مقر иқроркунанда, иқроршаванда, мӯътарифи гуноҳ ва монанди он.

Амир Исмоил гуфт: Ё амир, муқиррам, ки хато кардам ва гуноҳ ҳама маріост. *«Таърихи Наршахӣ»*

Солу маҳ бар гуноҳҳо мусирам,
Рӯзу шаб бар гуноҳи худ муқирам. *Саноӣ*

**муқир ва мўътариф** а) иқрор ва эътирофкунанда; б) ба гардан гирифта, розӣ.

Рустам ҷавоб дод, ки ман ба бандагиву фармонбардорӣ муқир ва мўътарифам. *«Равзат-ус-сафо»*

**муқир омадан (ё шудан)** иқрор кардан, мўътариф шудан, мас. гунохро.

Абўалӣ гуфт: ... Чун номи маъшуқи худ бишунид, ба ғоят мутағайир шуд; маъшуқро низ бидонистам, пас бад-ў гуфтам ва ў мункир натавонист шудан, муқир омад. *Низомии Арўзӣ*

Вазири ўро гирифтанд, то ба захми шиканҷа муқир шуд, ки хазинаи шоҳ куҷост. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҚЛ** I *а.* مقل меваи дарахте, ки дар мамлакатҳои гарм мерўяд ва таъми талх дошта ҳамчун дору ба кор меравад.

На чун кўдаки леч бар печи шанг,
Ки чун муқл натвон шикастан ба санг. *Саъдӣ*

**МУҚЛ** II *а.* مقل *ҷ.* **муқла.**

**МУҚЛА** *а.* مقلة тамоми косаи чашм бо сафедӣ ва сиёҳӣ.

Нақши дирамшон зи таманнои дил
Муқлаи дидасту сувайдои дил. *Хисрави Деҳлавӣ*
Ки харошида буд сапедии тўз,
Пеҳ дар муқла монда буд ҳанўз. *Низомӣ*

**МУҚНАС** *а.* مقنص ба дом афтода, сайдшуда.

Оина[-и] холис нагашт, ў мухлас аст,
Мурғро нагрифтааст ў муқнас аст. *Румӣ*

**МУҚОБАЛА** *а.* مقابلة 1. рўбарўшавӣ, муқобили якдигар шудан.

Намруд ўро ба муқобалаи хеш хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз муқобала** аз пеш, рў ба рў.

Гар аз муқобала шер ояд аз ақиб шамшер,
На ошиқ аст, ки андеша аз хатар дорад. *Саъдӣ*

**дар муқобала** рў ба рў истода дар вақти рўбарўшавӣ.

Кунад ҳар оина ғайбат ҳасуди кўтаҳдаст,
Ки дар муқобала гунгаш бувад забони мақол. *Саъдӣ*

2. рў ба рў, муқобил.

Қамол дида нахоҳад зи қоматат бардўхт,
Агар муқобала бинад, ки тир меояд. *Камоли Хуҷандӣ*

Афросиёб деҳаи Ромитанро ҳисор кард ва ду сол Кайхисрав бар гирди ҳисор бо лашкари хеш биниишаст ва дар муқобалаи вай деҳе бино кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

3. бо ҳамдигар муқоиса ва баробарӣ кардан, андозагирӣ, қиёс, таққоскунӣ.

Ёқутро ба лаъли ту нисбат намерасад,
Ҳарчанд ин муқобала урфан муқаррар аст. *Шоҳин*

**муқобала кардан** баробар кардан, монанд кардан; *муқоиса кардан.*

Хотун ҷуволҳо бикушод ва хурмои бисёр дид, киса бикушод ва он хурмои хеш берун кард ва бо он хурмоҳо муқобала кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. муқобил баромадан, мухолиф ва зид баромадан, рўбарўшавӣ бо ҳамдигар дар ҷанг.

[Шер гуфт:] Он миқдор ҳисоб надорам, ки хаёли муқобала дар замири ў гузарад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун чанд рўз дар муқобала гузашт ва ғолиб аз мағлуб мутамайиз нагашт ... *«Таърихи Фаришта»*

**муқобала ва муқотала** муқобил истодан ва ҷангу муҳориба кардан, баробарӣ кардан дар ҷанг.

Ту низ бо ў дар мақоми муқобала ва муқотала натавонӣ буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун наздик омаданд, [Салил] донист, ки душманони вайанд, ба муқобала ва муқоталаи эшон машғул гашт. *«Нафаҳот-ул-унс»*

5. *нуҷ.* вазъияте, ки сайёра дар осмон дар муқобили офтоб воқеъ мегардад; 6. *мат.* қисме аз илми ҷабр, муодила.

Илми риёзӣ чанд навъ бувад: илми мунозара ва мароё ва илми муқобала ва илми асқол ва ғайри он. *«Ахлоқи Носирӣ»*

◇ **муқобалаи билмисл** ба касе дар муқобили рафтораш айни ҳамон рафторро кардан; **дар муқобалаи...** *ба ивази ..., ба бадали ..., ба таври* ҷавоб ба коре ё рафторе.

Чу дар муқобалаи ҷурм лутф бинад кас,
Шавад хиҷилзадаву ин хиҷолат ўро бас. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**муқобала кардан** *ба чизе* дар ивази кор ё рафтори касе муомила ё коре (нек ё бад) кардан.

Ў дар ҳаққи ман чунин лутфе кардааст, ҳаргиз онро ба куфрон муқобала накунам. *Авфӣ*

**МУҚОБИЛ** *а.* مقابل 1. рў ба рў шуда, рў ба рў.

Зиҳӣ гармобаи ҷаннат муқобил,
Ки шўяд номи обаш кулфати дил. *Бедил*
Дар оламе ки ёди ту бо мо муқобил аст,
Оина мекашад ба рухи соя офтоб. *Бедил*

**аз муқобил** аз рў ба рў, аз пеш; аз пеши чашм, аз пеши назар.

Ба сурат гарчи рафтӣ аз муқобил,
Ҳанўз андар миёни ҷони мой *Ҷомӣ*

**ба муқобил, дар муқобил** рў *ба* рў, *муқобил.*

Чун Назар он суратро ба муқобил дид, ба айниҳи сар то по сурати Дил дида гуфт... *Яҳёи Себак*

Чу ходим пеши шаҳ омад зи манзил,
Бидидаш сурати худ дар муқобил. *Бадрӣ*

**(дар) муқобили...** рў ба рўи...

Бигзор, то муқобили рўи ту бигзарем
Дуздида дар шамоили хуби ту бингарем. *Саъдӣ*
Назири дўст надидам агарчи аз маҳу меҳр,
Ниҳодам оинаҳо дар муқобили рухи дўст. *Ҳофиз*

2. баробар, мусовӣ.

Ба рафтан-андар баҳраш баробари хушкӣ,
Ба ҷастан-андар кўҳаш муқобили саҳро. *Анварӣ*

**МУҚОВАЛА** *а.* مقاولة бо ҳамдигар гуфтугў кардан, бо ҳамдигар қавлу қарор кардан.

**МУҚОВАМАТ** *а.* مقاومت 1. истодагарӣ, баробар омадан (дар ҷанг ва ғ.), муқобилӣ.

Хотун он лашкар ва сохтагӣ бидид, донист ки бо ин лашкари араб Бухоро натавонад муқовамат кардан. *«Таърихи Наршахӣ»*

Кинаи қадим дар дили султон буд ва чун муддате муҳосара карданд, Отсиз қуввати муқовамат надошт. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

2. баробарӣ.

Дар нон додан ва хон ниҳодан касе бо вай муқовамат накардӣ. *Авфӣ*

**МУҚОМИР** *а.* مقامر **1.** қиморбоз, ҳариф дар қиморбозӣ.

Мухолифи ту ба макри замона дил дарбаст,
Чунон ки такья муқомир ба каъбатайн барзад.
*Заҳири Форьёбӣ*

Ба сими бад машав дар хона омир,
Ки зуд афтад чу савганди муқомир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* ҳариф, рақиб.

Гар як замон ба оразу зулфаш назар кунӣ,
Гӯӣ, ки бо қамар шаби торе муқомир аст. *Муиззӣ*

**МУҚОМИРПЕША** مقامرپیشه қиморбози доимӣ.

Устухонам шуд зи ғам сад пораву ҳар порае
З-он муқомирпеша дорад доғҳо бар каъбатайн.
*Ҷомӣ*

**МУҚОРАНА||МУҚОРАНАТ** *а.* مقارنه||مقارنت наздикшавӣ ба ҳамдигар.

Юсуф фармуд, ки ин муқоранат ва иҷтимоъ холист аз фоида. «*Равзат-ус-сафо*»

Чун муқоранат иттифоқ афтод, ҳар ду лашкар таъбияи суфуф намуда, ҷанги азим рӯй дод.
«*Таърихи Фаришта*»

**муқоранаи найирайн** а) *нуҷ.* дар як бурҷ воқеъ шудани ду сайёра — Офтоб ва Моҳ.

Дар манзили мазкур иҷтимои саъдайн ва муқоранаи найирайн даст дод. «*Равзат-ус-сафо*»

б) *маҷ.* заношӯӣ, издивоҷ.

**МУҚОРИН** *а.* مقارن **1.** наздикшуда, ба ҳам наздик; **муқорини ...** а) наздики ..., дар назди ...

Акнун вай муқорини фалон ситора аст ва фардо муқорини дигар ситора бувад. *Ибни Сино*

Ҷамъе маҷус дар Ҳирот муқорини масҷиде оташкада доштанд. «*Равзат-ус-сафо*»

б) ҳамзамони ..., қариб дар ҳамон вақт.

Муқорини ин ҳол писари амалдори сипаҳсолори Самарқанд ба интисори мунтасир дар ҳаракат омад.
«*Равзат-ус-сафо*»

2. пайваста, муттасил ба чизе.

Ва ҷаҳоне монад фароҳ, ки аввалаш ба азал мусовӣ ва охираш ба абад муқорин. *Аҳмади Дониш*

**МУҚОСАМА||МУҚОСАМАТ** *а.* مقاسمه||مقاسمت тақсим карда ҳиссаи худро гирифтан, тарака намудан.

Юмкин, ки баъд аз он миёни варасаи он шахс муқосамае рафта ва он амлок ба мубоят ва интиолот ба мардуми мухталиф мунтақил шуда ...
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

[Писарон] баъд аз вафоти падар ба ҷиҳати муқосамати мулку мол ба ҷангу ҷидол афтоданд.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**муқосамат ва мушоракат** ҳамсаҳмӣ, ҳиссадорӣ ва шарикӣ бо ҳамдигар.

Ӯро масруру хушдил бозгардонид, ки амри ҳукумат миёни мо ва оли Салҷуқ баъд аз ин бар сабили муқосамат ва мушоракат хоҳад буд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУҚОСОТ** *а.* مقاسات ранҷ ва машаққат кашидан; таҳаммул кардан ба азоби чизе.

Модар фарзандро дӯсттар аз падар дорад, чи муқосоту ранҷу тааб дар тарбияти ӯ бештар намуда. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

Чун султон аз муҳимми Хоразм фориғ шуд, зимистон дар Баст ва Тунобод ба сар бурда, лашкар аз муқосоти сафар осуда шуданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**МУҚОТАА** *а.* مقاطعه **1.** бо ҳамдигар қатъи алоқа кардан; **2.** иҷорагирӣ, ба иҷора гирифтан.

Ҷойгоҳи шикор ӯро [Шопурро] хуш омад, он ҷойгоҳ аз Бухорхудот ба муқотаа бигирифт, то он ҷойгоҳ ободон кунад. «*Таърихи Наршахӣ*»

**муқотаа кардан** бо таъини музд иҷрои кореро ба касе супурдан.

*Нусратхон*... тамоми вилояти Бедарро ба сад лак танга муқотаа карда буд. «*Таърихи Фаришта*»

**МУҚОТАЛА** *а.* مقاتله ҷанг, ҷанг ва кушокушӣ.

[Онҳо] баъд аз муқоталаи бисьёр ва муҳорабаи бешумор ... ба ҷо ва мақоми худ бозгаштанд.
«*Фатҳнома*»

... Дигар бора туро бифиребанд ва ба муқоталаи ман барангезонанд, он гоҳ амон наёбӣ.
*Аҳмади Дониш*

**МУҚОТИЛ** *а.* مقاتل **1.** ҷанговар, мубориз.

Ба ҳар ду қабила панҷоҳ ҳазор хона будӣ ва аз эшон ҳазор марди муқотил бигузиданд ва пеши Абраҳа омаданд. «*Таърихи Табарӣ*»

Ҳар якеро сад ҳазор марди муқотил тобеанд.
«*Равзат-ус-сафо*»

2. кушанда.

Кушта бинанду муқотил нашиносанд, ки кист,
К-ин ханданг аз назари халқ ниҳон меояд. *Саъдӣ*

**МУҚРӢ** *а.* مقری касе, ки Қуръонро бо овози хуб қироат мекунад (мехонад), қуръонхон, қорӣ; таълимдиҳандаи қироати Қуръон.

Наълайни воизеро аз маҷлис бурданд, муқриро бигирифт, ки имрӯз дар маҷлис ману ту беш набудӣ.
«*Хористон*»

Ва дарҳои масҷид дар он кушода ва мудом дар он мударрисон ва муқриён нишаста. *Носири Хисрав*

**МУҚТАБАС** *а.* مقتبس иқтибос кардашуда, гирифташуда.

Эй ҳама илми имомон аз улумат муқтабас,
В-эй ҳама расми вазирон аз русумат мустаор. *Муиззӣ*

**МУҚТАБИС** *а.* مقتبس иқтибоскунанда, гиранда; **муқтабис гаштан** баҳраманд шудан.

Аъёни мулку миллат ... аз анвори ... маърифати ӯ [Эраҷ] муқтабис ... гаштанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУҚТАДИР** *а.* مقتدر боқудрат, қодир, тавоно.

**МУҚТАДО** *а.* مقتدی||مقتدا он кӣ ба вай иқтидо ва пайравӣ мекунанд, пешво.

Ту олим ва донишмандӣ ва муқтадо ва пешвои мой. *Авфӣ*

Пас аз шафқат он муқтадои замон
Писандид он азми Фаррух зи ман. *Шоҳин*

**МУҚТАДӢ** *а.* مقتدی иқтидо ва пайравикунанда.

Офтобаш дар саховат муқтадист,
В-осмонро дар кифоят муқтадост. *Анварӣ*

**МУҚТАЗО** *а.* مقتضا **1.** тақозо кардашуда; хосташуда, матлуб; тақозо, талаб.

Не-не, ин лафз наёяд дуруст,
Маънии ин лафз на бар муқтазост. *Фаррухӣ*

Неши каждум на аз паи кин аст,
Муқтазои табиаташ ин аст. *Саъдӣ*

Ин ҷо забони барбату чангу рубобро
Чандон ки муқтазои ту бошад, дароз кун! *Савдо*

**ба (ё бар) муқтазои ...** мувофиқи ..., мувофиқи хоҳиши ...

Боре ба муқтазои ин андарз фароғате ба ҳам ор. *Савдо*

Чун маҳорат баста шуд дар силсила,
Ром шав бар муқтазои қофила. *«Гулшани тавҳид»*

**2.** шарт.

Агар дар омадан низ худро дар соя гирам ва туро дар офтоб гузорам, аз муқтазои адолат дур бошад. *Аҳмади Дониш*

**МУҚТАЗӢ** *а.* مقتضی **1.** иқтизокунанда, хоҳанда, талабкунанда.

Гул кардани ин асар муқтазии маслаҳатест. *Бедил*

Табъи ман муқтазии неш задан аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** мӯҷиб, боис, сабаб.

Иноят султон Бадеуззамон-Мирзо муқтазии он гашт, ки ... ба кӯҳи Зоғ шитофт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҚТАНЕЪ** *а.* مقتنع қаноаткунанда, қонеъ.

Гуфт: Марди зоҳидам ман мунқатеъ,
Бо гиёҳу барг ин ҷо муқтанеъ. *Румӣ*

**МУҚТАНӢ** *а.* مقتنی ҷамъоварандаи мол, молдор.

Пеши саг чун луқмаи нон афканӣ,
Бӯ кунад, в-он гаҳ хӯрад, эй муқтанӣ. *Румӣ*

**МУҚТАРИН** *а.* مقترن иқтироньёбанда, наздикшаванда; муттасил ба чизе, пайваста.

Ҳар касрате, ки муқтарин ба ваҳдате набошад, аз тафарруқ эмин намонад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар чӣ аз эшон содир гардад, ба салоҳ муқтарин бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҚТАСИР** *а.* مقتصر иқтифокунанда, қонеъшаванда.

На дуое, к-ояд аз ҳар сустрой,
Муқтасир бар иззу ҷоҳи ин сарой. *Ҷомӣ*

**МУҚТАФӢ** *а.* مقتفی аз ақиб оянда; паи ҳамдигар оянда, пайравикунанда.

На-к паёпай корвонҳо муқтафӣ
З-ин шикофи дар, ки ҳаст он мухтафӣ. *Румӣ*

**МУҚЪАД** *а.* مقعد барҷомонда, аз ҳаракат маҳрум (ҳамчун шал, маҳбус ва м. он).

Он зан ғамгин гашт ва он писари муқъадро ба гардан барниҳод ва ба дари хона омад. *«Таърихи Табарӣ»*

Шайх Сулламӣ ... дар охири умр муқъад буд. *Ҷомӣ*

**МУҲАББАТ** *а.* محبت меҳр, дӯстдорӣ, нағз дидан; ишқ.

Набуд нақши ду олам, ки ранги улфат буд,
Замона тарҳи муҳаббат на ин замон андохт. *Ҳофиз*

Гар қавӣ гардад муҳаббат дар миёни дӯстон,
Лайлию Маҷнун яке Азрову Вомиқ мешавад. *Ибни Ямин*

**МУҲАВВАЛ** *а.* محول **1.** тағьир додашуда, дигаргуншуда, аз ҳоле ба ҳоле гардида; **2.** ҳавола кардашуда, супурдашуда, ба зиммаи касе гузошташуда.

Мансаби амрати девон бад-он ҷаноб муҳаввал шуда, мин-ҳайсулистиқлол мутасаддии саранҷоми мулк ва мол гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАВВАС** *а.* مهوس ошуфтааќл, девона.

Замини онро ҳеҷ муҳавваси бодпаймо папаймудааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАВВИЛ** *а.* محول тағьирдиҳанда, дигаргункунанда, аз ҳоле ба ҳоле гардонанда.

Ибни вақт аст, агар тасарруфи ҳол
Бошад ӯро муҳаввили аҳвол. *Ҷомӣ*

**МУҲАВВИЛУЛАҲВОЛ** *а.* محول الاحوال **1.** тағьирдиҳандаи ҳолатҳо; 2. *д.* сифати худо.

Ҷаҳон ба ҳукми ту дораду раҳнамуни ту бод
Муҳаввилулаҳволу мусаббибуласбоб. *Фаррухӣ*

**МУҲАВВИС** *а.* مهوس соҳибҳавас, ҳаваскор, орзу ва ҳавас дошта ба чизе, моил.

Шабе ки рӯи ту моро чароғи маҷлис шуд,
Ба сӯхтан дили парвонаваш муҳаввис шуд. *Камоли Хуҷандӣ*

Эй муҳаввис дар ҳавои кимиё,
Метапад набзи ту чун зайбақ ҷаро. *Бедил*

**МУҲАДДАБ** *а.* محدب барҷастаи гунбадшакл.

Аз ин ҷумла дар қуллаи кӯҳе бар сатҳи муҳаддаби он ... соҳати фарохи муставӣ ва шаффофи мағора дидам. *Аҳмади Дониш*

Муҳити ҷоҳи туро ғоятест дар вусъат,
Ки мар-муҳаддаби гардуни сифларо шояд. *Заҳири Форьёбӣ*

**МУҲАДДАМ** *а.* مهدم инҳидомьёфта, хароб ва вайрон кардашуда.

Бар равзани қуббаи ҷалолат,
Гардун табақе бувад муҳаддам. *Заҳири Форьёбӣ*

**МУҲАДДИС** *а.* محدث **1.** достонгӯй, қиссахон.

Агар ин шакар бибинанд муҳаддисони ширин,
Ҳама дастҳо бихоянд чу найшакар ба дандон. *Саъдӣ*

Ходиме баромад ва муҳаддис хост ва аз иттифоқ ҳеҷ муҳаддис ҳозир набуд ва озодмард Бӯаҳмад бархост ва бо ходим рафт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** донандаи илми ҳадис, ҳадисдон.

... Ба ҷиҳати фуқаҳо, муҳаддисон ва мутакаллимон ва муфассирон ... марсумот таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАДДИСӢ** محدثی қиссахонӣ, ҳикоятгӯӣ.

Имшаб муҳаддисӣ кунӣ. *Авфӣ*

**МУҲАЗЗАБ** *а.* مهذب **1.** таҳзиб кардашуда, пок кардашуда аз айб ва нуқсонҳо.

Ӯ муҳаззаб гашта буду омада,
Кибррову нафсро гардан зада. *Румӣ*

**2.** тарбиятъёфта, боадаб; хушхулқ.

Чунин чизҳо аз вай омӯхтандӣ, ки муҳаззабтар ва меҳтари рӯзгор буд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Чун касе дар ғурбат ба вартаи меҳнат дарафтад, муаддабу муҳаззаб гардад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУҲАЗЗИБ** *а.* مهذب **1.** таҳзибкунанда, покизакунанда, беайбу нуқсон гардонанда.

Ба фиросат муҳандиси адвор,
Ба диросат муҳаззиби атвор. *Бедил*

**2.** тарбиятгар, адабомӯз, мураббӣ.

Ӯ ҷавонест бетаҷриба, рӯзгор муҳаззиби ӯ нагашта. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУҲАЙЁ** *а.* مهيا тайёр, омода; мавҷуд, ҳозир.

Яке муштзан бахту рӯзӣ надошт,
На асбоби шомаш муҳайё, на чошт. *Саъдӣ*

Соқию мутрибу май — ҷумла муҳайёст, вале
Айш бе ёр муҳайё нашавад, ёр куҷост? *Ҳофиз*

Дар хона таом муҳайё набуд, ки ба кор барад. *Авфӣ*

**муҳайё ва муваффо** омода ва тайёр ба қадри кифоя.

Асбоби айшу ишрат муҳайё ва муваффо ва машрабу масаррат муҳайё ва мусаффо аст. «*Илми симиё*»

**муҳайё доштан** (*ё* **кардан**) тайёр ва омода карда мондан, ҳозир кардан; мураттаб кардан.

Як сари мӯе фурӯ нагзоштӣ,
Ҷумларо он ҷо муҳайё доштӣ. *Ҷомӣ*

Султон тартиби аскарро аз ду табақа муҳайё медорад. *Аҳмади Дониш*

**муҳайё шудан** *ба чизе*, **муҳайёи** *чизе* **шудан** тайёр ва омода шудан, тайёрӣ дидан.

Султон Шиҳобуддин ҳамин шаб муҳайёи ҷанг шуда. «*Таърихи Фаришта*»

**МУҲАЙЙИҶ** *а.* مهيج ба ҳаяҷон оваранда; барангезанда, ташвиқ ва таҳриккунанда.

Овози хушаш муҳайиҷи шавқ,
Чокафкани ҷайби соҳиби завқ. *Ҷомӣ*

[Бойду] ба сухани хеш нарасида, он маънӣ муҳайиҷи ғазаби подшоҳ гашт. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**муҳайиҷи фитна** фитнаангез, балво барпокунанда.

Ҷамъеро, ки муҳайиҷи фитна ва фасод медонист, ба теғи сиёсат бигузаронид. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУҲАЙМИН** *а.* مهيمن **1.** нозир, нигаҳбон; **2.** *д.* дар ҳама ҷо ҳозиру нозир ва ҳофизи ҳама (сифати худо).

Ман аз диёри ҳабибам, на аз билоди рақиб,
Муҳаймино, ба рафиқони худ расон бозам! *Ҳофиз*

**МУҲАЛЛО** *а.* محلى ороста, зебу зинатъёфта.

Ту бе зевар муҳаллоиву бе рахт,
Музаккоиву бе зинат музайян. *Саъдӣ*

Шер ... донист, ки [суханони модараш] насиҳатест аз ғараз мубарро ва мавъизатест ба зинати некхоҳӣ муҳалло. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МУҲАНДАМ** *а.* مهندم зебо ва мураттаб кардашуда, он чи ки аз ҳама ҷиҳат хуб, бозеб сохта шудааст; **санги муҳандам** санги ҳама паҳлӯҳояш нағз тарошида ва суфта.

Бар сари ин сутунҳо тоқҳо задааст ба ду ҷониб ҳама аз санги муҳандам, чунон ки ҳеҷ гаҷ ва гил дар ин миён нест. *Носири Хисрав*

**МУҲАНДИС** *а.* مهندس **1.** олими илми ҳисоб ва ҳандаса; нақшакаш, андозагир, масоҳатпаймо.

Гар давидӣ муҳандисе як моҳ,
Бар дараш чун фалак набурдӣ роҳ. *Низомӣ*

Муҳандисонро назди худ хонд, то шакли он баркашиданд. *Авфӣ*

Зи дикору гавҳар ҳазорон-ҳазор,
Ки опро муҳандис надонад шумор ... *Фирдавсӣ*

**2.** бинокор, меъмор.

Пур аз нақшу нигор аз фарш то сақф,
Муҳандисро бар ӯ фикру назар вақф. *Ҷомӣ*

Муҳандисони комилро бе паргору мистар ва дигар олот мисли он [хонаи занбӯр] муяссар нашавад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**3.** *маҷ.* донои кор.

Аз ҳакиме кард шогирде суол,
К-эй муҳандис, кист фарзанди ҷалол? *Ҷомӣ*

**МУҲАННАД** *а.* مهند аз пӯлоди ҳиндӣ сохташуда; **ханҷари муҳаннад** теғи ҳиндӣ, теғи аз пӯлоди ҳиндӣ сохташуда.

В-он, ки бар фарқи офтоб занад
Қаҳри ӯ ханҷари муҳаннадро. *Бадри Ҷоҷӣ*

**МУҲАННО** *а.* مهنى||مهنا гуворо, балаззат; хуш.

Баҳори фарруху иди хуҷастаст,
Ба ҳар ду рӯзгори ӯ муҳанност. *Муиззӣ*

**МУҲАРРАМ** *а.* محرم **1.** ҳаром кардашуда, ҳаром шумурдашуда; манъ кардашуда.

Неъмати ҷаннот хуш бар дӯзахӣ
Шуд муҳаррам гарчи ҳақ омад сахӣ. *Румӣ*

**2.** моҳи аввали соли қамарии ҳиҷрӣ (ин моҳро арабҳо барои он «муҳаррам» номидаанд, ки дар он ҷанг кардан мамнӯъ буд).

Аз паси ҳар мубораке шумест,
Аз паси ҳар муҳарраме сафар аст. *Хоқонӣ*

Бубин ҳилолӣ муҳаррам, бихоҳ соғари роҳ,
Ки моҳи амну амон асту соли сулҳу салоҳ. *Ҳофиз*

**МУҲАРРАМОТ** *а.* محرمات **1.** чизҳои манъ, ҳаром кардашуда.

[Луқмон] гуфт: Ҳеҷ вақт иртикоби муҳаррамот накунӣ. «*Равзат-ус-сафо*»

Фирӯзшоҳ ... ғайр аз истимои нағма ва хӯрдани шароб пинҳонӣ перомуни муҳаррамоти дигар намегашт. «*Таърихи Фаришта*»

**муҳаррамот ва манҳиёт** чизҳои ҳаром ва мамнӯъ.

Бар иқдоми муҳаррамот ва манҳиёт ба чӣ узр далерӣ намоянд? «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** ҳарамнишинон, занони ҳарамнишин; **муҳаррамот ва муҳаддарот** занони ҳарамнишин ва парданишин.

Ҳозир шуд табибе ба маҷлиси яке аз мулуки Сомон ва қабули ӯ дар он ҷо ба дараҷае расид, ки дар ҳарам шудӣ ва набзи муҳаррамот ва муҳаддарот бигирифтӣ. *Низомии Арӯзӣ*

**МУҲАРРАР** I *а.* محرر навишташуда.

Рӯзномаи давлат боре ба номи ӯ муҳаррар ва камоли қудрати ӯ ва вуфури сиёсати ӯ дар ақтори олам шоеъ ва мустафиз гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАРРАР** II *а.* محرر озодкардашуда, вораста; озод аз вобастагиҳои дунъё.

Маънии муҳаррар он аст, ки ба шуғли дунъё иштиғол надошта бошад. *«Равзат ус-сафо»*

**МУҲАРРАҚ** *а.* محرق сӯхта.

Қариб дусаду панҷоҳ хона муҳаррақ шуда... *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАРРИЗ** *а.* محرض ташвиқкунанда, барангезанда.

Ӯро муҳарриз шуданд, то шароб хӯрд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МУҲАРРИК** *а.* محرک **1.** ба ҳаракат оваранда; **2.** *маҷ.* ташвиқкунанда, барангезанда, ба шӯр оваранда.

Дар ин асно паҳлавон Асад, шоҳ Яҳьё, ки муҳаррики фитна буд, аз камоҳии ҳолат эълом намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Муҳаррик шуд чунон шавқи баландаш,
Ки об афшонд бар оташ сипандаш. *Нозим*

**МУҲАРРИКА** *а.* محرکه *муаннаси* **муҳаррик; қуввати муҳаррика** қуввати ҳаракатдиҳанда, қуввати барангезанда, қуввати ҷунбонанда дар инсон (аз рӯи ақидаи донишмандони қадимӣ).

Бо вуҷуди заъфи мизоҷ ва фуқдони қуввати муҳаррика ... азми разм ... ҷазм фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАРРИР** *а.* محرر **1.** нависанда, муаллиф, мусанниф.

Муҳаррири ин мақолот ва муаллифи ин китоб гӯяд ... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**муҳаррири сутур** (*ё* ин **авроқ**) нависандаи сатрҳо, муаллиф.

... Ба муҳаррири ин авроқ фармуд, ки ин китоби нафисро табдили кисвати алфоз мебояд кард. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Муҳаррири сутур гӯяд: Ман дар ин ҳикоя инкоре доштам. *Аҳмади Дониш*

**2.** котиб, мирзо.

Нақши дараш ҳамеша ба хун даркашад сиришк,
Ҳамчун муҳаррирон, ки ба сурхӣ кашанд боб. *Камоли Хуҷандӣ*

**МУҲАРРИС** *а.* محرص ҳарискунанда, таҳрискунанда, ба ҳирс андозанда, барангезанда.

**МУҲАРРИҚ** *а.* محرق сӯзонанда, сӯзанда; **таби муҳарриқ** таби сӯзон.

Аз ғояти ғайрат ва камоли хашм ва ғами хафақон таби муҳарриқ бар вай муставлӣ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАРРО** *а.* مهرا аз ҳад зиёд пухта, ҳил-ҳил пухташуда.

Сагро дасту пой баста дар он дег ниҳад ва пуроб созад ва сардегро ниҳода оташ барафрӯзад, то вақте ки он саг муҳарро шавад. *«Илми симиё»*

**МУҲАССАЛ** *а.* محصل **1.** ҳосил кардашуда, ҳосилшуда, ба даст овардашуда.

Толибони ин фанро ба майманати мушоҳада ва баракати мутолааш нафъе комил ва ҳаззе шомил муҳассал ва муяссар гардад. *«Илми симиё»*

**2.** мазмун, маънӣ, хулоса.

Муҳассали он нома ин буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲАССАН** *а.* محصن иҳоташуда бо ҳисор; мустаҳкам ва забтнопазир (дар бораи қалъа ва ҳисор).

Гуфтам: Равам ба Макка, ҷӯям дар он ҳарам
Кунҷе, ки сар ба ҳисни муҳассан дароварам. *Хоқонӣ*

**МУҲАССИЛ** *а.* محصل **1.** ҳосилкунанда, ба даст оваранда; **2.** гирандаи хироҷ, андозчин; омили хироҷ, маъмури ҷамъоварии хироҷ.

Гуфт: Худ додӣ ба мо дил, Ҳофизо,
Мо муҳассил бар касе нагмоштем. *Ҳофиз*
На ҳарфи талаб бар забонҳо равой,
На чӯби муҳассил, на килки авон. *Ҳотифӣ*

**МУҲАШШО** *а.* محشى|محشا ҳошия кардашуда, ҳошиянок кардашуда, ҳошиядор (дар бораи китоб), ба воситаи ҳошия шарҳьёфта.

Зи шарҳаш матни доной муҳашшо,
Тасаввуфро зи рақсаш даст боло. *Нозим*

**муҳашшо кардан** ҳошиядор кардан, ҳошия навиштан.

Дар вақти хуши худ бар вафқи ишорат китоби «Футӯҳот»-ро муҳашшо мекардам. *Ҷомӣ*

**МУҲАҚҚАР** *а.* محقر **1.** ҳақир шумурдашуда; ҳақир, камарзиш, ночиз.

Дар тарозуи марди бофарҳанг
Ин муҳаққар чӣ вазн дораду санг. *Низомӣ*
Мекашам ҷони муҳаққар пеши мӯрони дарат,
Афв фармо, з-он ки бошад тӯҳфаи мӯрон ҳақир. *Камоли Хуҷандӣ*
Ҷон нақди муҳаққар аст, Ҳофиз,
Аз баҳри нисор хуш набошад. *Ҳофиз*

**2.** хурд, майда; танг.

Агарчи ин кабӯтар ... луқмаи муҳаққар аст, аммо ... нафсро ... андаке тасаллӣ метавон дод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Искандар ҷавоб дод, ки таммул мекунам, ки арсаи ҷаҳон ба ғоят муҳаққар аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**3.** чизи андак, миқдори каме аз чизе.

Ман бад-ин муҳаққар бо ту дар мақоми музояқа нестам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз он чи ӯ ҳосил кардӣ, муҳаққаре ба нафақаи худ сарф кардӣ ва боқиро ба фуқаро тасаддуқ намудӣ. *Ҷомӣ*

**МУҲАҚҚАҚ** *а.* محقق таҳқиқшуда, собитшуда, собит, саҳеҳ, аниқ.

Нисбати ӯ наздики муаррихон муҳаққақ аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Қитбуқо гуфт: Агар дили ту бо подшоҳ рост аст, бифармой, то тамомати қалъаҳоро хароб гардонанд, то он маънӣ муҳаққақ гардад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Маликро нест ин маънӣ муҳаққақ,
Ки мулк аз ғамзи ғаммозон хазон аст. *«Хористон»*

**МУҲАҚҚИҚ** *а.* محقق **1.** таҳқиқкунанда, аҳли таҳқиқ, мудаққиқ, ҷӯяндаи ҳақиқат.

Илм чандон ки бештар хонӣ,
Чун амал дар ту нест, нодонӣ;
На муҳаққиқ бувад, на донишманд,
Чорпое, бар ӯ китобе чанд. *Саъдӣ*

Ҳақиқат воҳид асту ваҳдати ӯ,
Бувад марди муҳаққиқро муҳаққақ. *Ҷомӣ*

**2.** дар тасаввуф — шахси ба ҳақиқати ашьё пай бурда, ориф.

**МУҲАҚҚИҚОНА** محققانه **1.** ҳақиқатҷӯёна; **2.** дар тасаввуф — орифона.

Вақте дар сафари Ҳиҷоз тоифаи ҷавонони соҳибдил ҳамроҳи мо буданд ҳамдам ва ҳамқадам, вақтҳо замзама бикарданди ва байте муҳаққиқона баргуфтандӣ. *Саъдӣ*

**МУҲАҶҶАЛ** *а.* محجل (аспи) сафедпо.

Ҳаббазо, аспе муҳаҷҷал, маркабе тозинижод,
Наъли ӯ парвиннишону сумми ӯ хорошикан.
*Манучеҳрӣ*

**МУҲИБ** I || **МАҲИБ** *а.* مهيب боҳайбат, саҳмнок, касе ё чизе, ки аз вай метарсанд, ҳавлангез.

[Искандар] гуфт: Ин чӣ сурати ғариб аст ва ҳайкали маҳиб? *Ҷомӣ*

Худованди ман маликулҷибол амир Додро ҷуфте саги ғурӣ фиристода буд сахт бузург ва муҳиб.
*Низомии Арӯзӣ*

[Шер] ин муроот барои он мекард, то заҳраам аз дидори маҳибаш об нашавад. *Аҳмади Дониш*

**МУҲИБ** II || **МУҲИББ** *а.* محب муҳаббатбаста, дӯстдор; дӯст.

Фармуд: Эй бародар, мо ошиқ будем вақте ва акнун маъшуқем, муҳиб будем гоҳе, ин замон маҳбубем. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Дӯстон ва муҳиббонаш дар мусибати ӯ нолону гирьён гардиданд. *«Фатҳнома»*

Наям аз муҳиббони дуньё, ки ман
Диҳам шикваи дастгоҳи сухан. *Бедил*

**МУҲИЛ** I *а.* محيل ҳилагар, маккор, фиребгар.

Чун он ҳол арза доштанд, фармон шуд, ки ӯ марде муҳили мутаҳармиз аст, юмкин, ки худро мурда сохтааст, то бошад, ки халос ёбад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

... Ки ин кӯдак муҳил афтода бисьёр
Ба нақши ҳар ду рӯ оинакирдор. *Нозим*

**МУҲИЛ** II *а.* مهيل ҳавлангез, ҳавлнок.

Чу берун шуд аз Қозарун як-ду мил,
Ба пеш омадаш санглохе муҳил. *Саъдӣ*

**МУҲИМ(М)** *а.* مهم **1.** амри азим, кори аҳамиятнок.

Вузарои Нӯшервон дар муҳимме аз масолеҳи мамлакат андеша ҳамекарданд ва ҳар як аз эшон дигаргуна рой ҳамезад. *Саъдӣ*

Модар ба муҳимми табх пардохт,
Ҷуфташ ба ҳазор лутф бинвохт. *Шоҳин*

Гуфтам: ... Маро бо соҳиби ин саро арзи эҳтиёҷест ва муҳимме ба таъҷил. *Аҳмади Дониш*

**муҳимми хатир** кори бузурги ҷиддӣ, вазифаи муҳим.

... Ҳаждаҳ сол бад-он муҳимми хатир қиём намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** лозим, зарур, воҷиб.

Муҳимтар коре он аст, ки аз кори лашкар ва мавоҷиби эшон бохабар бошӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **баромадани муҳимми** *касе* иҷро шудани кор; осон шудани мушкили касе.

Муҳиммашон баромада ва зиёфаташон тамом шуда буд. *Садри Зиё*

**муҳимми** *касеро* **кифоят кардан** *киноя аз* куштани касе.

... Ба хобгоҳи Солеҳ шитофта, муҳимми ӯро кифоят кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲИММАТ** *а.* مهمة *муаннаси* **муҳим(м)** кори азим, кори аҳамиятнок.

**МУҲИММОТ** *а.* مهمات *ҷ.* **муҳиммат.**

Соли дигар гар тавонам вораҳид
Аз муҳиммот, он тараф хоҳам давид. *Румӣ*

Халали фоҳиш ба муҳиммоти мулк роҳ ёфта.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **муҳиммоти** *касеро* **баровардан** кор ва эҳтиёҷоти касеро ба ҷо овардан.

Буте чун барорад муҳиммоти кас,
Ки натвонад аз худ бирондан магас? *Саъдӣ*

**муҳиммоти сафар** лавозимоти сафар, он чи вақти сафар зарур бошад.

**МУҲИМПАРДОЗӢ** مهم پردازی корпардозӣ, пешбарии корҳои аҳамиятнок, ба анҷом расонидани корҳо.

Бори дигараш дар ... муҳимпардозӣ ... имтиҳон фармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҲИН** *а.* مهين **1.** хору залилкунанда; **2.** *маҷ.* несткунанда, аз байн баранда.

Андароеду бубинед инчунин
Сард гашта оташи гарми муҳин. *Румӣ*

**МУҲИТ** *а.* محيط **1.** иҳотакунанда, гирд печондагиранда.

Моҳо ҷамоате бошем ба гирди вай муҳит.
*«Равзат-ус-сафо»*

**муҳит шудан** гирди чизеро гирифтан, муҳосира кардан.

Чун ба Ҳирот расид, лашкарҳо перомуни шаҳр муҳит шуданд ва аз ҷонибайн ҷанг оғоз карданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дӣ дар миёни зулф бидидам рухи нигор
Бар ҳайате, ки абр муҳити қамар шавад. *Ҳофиз*

**2.** дарбаргиранда, фарогиранда, шомил.

Ҳиммати ту муҳит чун фалак аст,
Неъмати ту басит ҳамчу ҳавост. *Муиззӣ*

Чи мураккаб дар ин фазо, чи басит
Ҳаст ҳукми фано ба ҷумла муҳит. *Ҷомӣ*

**3.** доира.

Чун лашкари шоҳи Чин доира заданд ва лашкари Искандарро дар миён оварданд, пиндоштӣ, ки марказ дар миёни муҳит аст. *«Хористон»*

**бар муҳити ...** давродаври ..., гирдогирди ..., атрофи ...

Аз андаруни гӯш фазоест ва асбоб бар муҳити он ниҳода. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**4.** *мат.* хати доиравӣ.

Аз марказ ба муҳит омадаанд ва ҳар ду хатти

рост, ки аз марказ ба муҳит оянд, баробар буванд. *Ибни Сино*

5. уқьёнус.

Дар дили мо гар намеой, ба чашми мо биё,
Аз муҳит андеша дорӣ, бар лаби дарьё биё! *Сайидо*

Табақаи аввалӣ хоки хушк, ки се рубъ ба муҳит муғрақ аст. *Аҳмади Дониш*

6. номи китобе доир ба фиқҳ.

Инчунин рухсат бихондӣ дар «Васит»,
Ё будаст ин масъала андар «Муҳит». *Румӣ*

◇ **муҳити амал** баҳри орзу, дарьёи ҳавас.

Чунон ба ёди ту дар хок метапам, гӯӣ,
Ки дар муҳити амал моҳии сақанқурам. *Шоҳин*

**муҳити маввоҷ** *кинoя аз* дуньёи тағьирьёбанда.

... Қ-он дода дар ин муҳити маввоҷ
Сармояи ақлу дин ба тороҷ. *Ҷомӣ*

**(ин) муҳити сароб** *киноя аз* дуньё, ки гӯё мавхумаст.

Зи дарди ташнагиҳоям дар ин муҳити сароб
Диле гудохтаему, расидаем ба об. *Бедил*

**муҳити сипеҳр** *киноя аз* фалак, осмон.

Кӯшке дошт сар кашида ба авҷ
Аз муҳити сипеҳр ёфта мавҷ. *Низомӣ*

**муҳити ситез** *киноя аз* майдони ҷангу ҷидол.

Зи ҳар сӯ яке Даҷлаи мавҷрез
Равон шуд суи он муҳити ситез. *Ҳотифӣ*

**МУҲИШ** *а.* موحش ваҳшатовар, ғамгин ва андӯҳгинкунанда; *муқ.* **муваҳҳиш.**

[Харчанг] ин хабари муҳиш ... бозгуфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҲИҚ(Қ)** *а.* محق 1. ҳақдор, ҳаққонӣ; ҳақиқатгӯй, ростгӯй.

Ҳар як аз ин тавоифи ҳаштгона ду муташаббеҳ дорад: яке муҳиқ ва дигаре мубтил. *Ҷомӣ*

Агарчи ҷанг ба тариқи бағӣ ва фасод бувад ва агар аз роҳи ҳақ бувад, албатта зафар муҳиқро бувад. *Аҳмади Дониш*

2. рост, ҳақ.

Ин хабарҳо в-ин ривоёти муҳиқ
Сад ҳазорон пир бар вай муттафиқ. *Румӣ*

**МУҲОБО||МУҲОБОТ** *а.* محابا||محابات 1. муомилаи нағз, муомилаи боэҳтиром; мурувват ва ионат.

Бидонад, ки ин арз озарм нест,
Сухан бар муҳобою бо шарм нест. *Фирдавсӣ*

Падар бо писар кин баророста,
Муҳобо шуда, меҳр бархоста. *Низомӣ*

**муҳобо ва мудоро** мурувват ва созиш.

Шер гуфт: Дар тақрири абвоби муносаҳат муҳобо ва мудоро шарт нест. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**бе муҳобо** бераҳм; бе риоя.

Чандон ки ришу гиребонаш ба дасти ҷавон афтод, ба худ даркашид ва бе муҳобо фурӯ кӯфт. *Саъдӣ*

**муҳобо кардан** мурувват ва раҳмдилӣ ба кор бурдан, поси хотир намудан, риоя кардан.

Яъқуб гуфт: Ӯро бигӯед, ки аз фарзандони Иброҳим ҳастем, то магар шуморо муҳобо кунад. *«Таърихи Табарӣ»*

Чархи ситезакор муҳобо намекунад,
Ҳеҷ аз ҷафо намонд, ки бо мо намекунад. *Убайди Зоконӣ*

**муҳобо раҳо кардан** тарк кардани мурувват, риоя ва мадоро накардан.

Муҳобо раҳо карду шуд гармхез,
Забон кард бар посухи шоҳ тез. *Низомӣ*

2. бок, тарс.

Аз марг на маро муҳобо бошад ва на касро. *«Таърихи Табарӣ»*

Муҳобо нест аз барқи ҳаводис хӯшачинонро,
Намегирад гиребон шеҳна кӯтаҳостинонро. *Соиб*

**МУҲОВАРА||МУҲОВАРАТ** *а.* محاوره||محاورت гуфтугӯ, саволу ҷавоб бо ҳамдигар; сӯҳбат.

Подшоҳ гуфт: Шарт он аст, ки имшаб бо якдигар сӯҳбат дорем ва лутфи муҳовараи сухан пардозем. *«Ҳористон»*

Фасле ду ҳамон рӯз иттифоқи баёз афтод дар ҳусни муошарат ва одоби муҳоварат. *Саъдӣ*

**МУҲОВАРОТ** *а.* محاورات *ҷ.* **муҳовара||муҳоварат.**

Рисолаест мусаммо ба «Бадеъ-ул-иншо» муштамил бар муҳовароти хитобӣ ва ҷавобӣ. *«Илми симиё»*

Аз ҳар боб муколамот ва муҳоварот дар миён ниҳодем. *Аҳмади Дониш*

**МУҲОДАНА** *а.* مهادنه мусолиҳа, сулҳ ва оштӣ кардан бо ҳамдигар.

Мухассилони Фаранг ҷиҳати таҳсили ваҷҳи муҳодана ба шаҳр даррафтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲОДАСА||МУҲОДАСАТ** *а.* محادثه||محادثت гуфтугӯ, мусоҳиба, муколама.

Бо баҳсе машғул шуда, муҳодасаи мо дароз кашид. *Авфӣ*

Рӯй аз муҳодасати ӯ гардонидан мурувват надонистам. *Саъдӣ*

Ҳасан дар аснои муҳодаса ва муҳовара шикояти вазир ва султон бар забон овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲОЗО||МУҲОЗОТ** *а.* محاذا||محاذات 1. рӯбарӯшавӣ, муқобили якдигар шудан; **дар муҳозоти ..., бар муҳозоти ...** ру ба рӯи ..., муқобили якдигар.

Чун суфуф дар муҳозоти якдигар омада ҳамлаҳо мутавотир шуд ... *«Равзат-ус-сафо»*

2. баробарӣ, мусовот.

Он шаҳр бо мулук дами мусовот зада, бо гарданкашон ва сарфарозон қадами муҳозот пеш мениҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

3. *маҷ.* муқобала; пархош.

Хоқониё, ҳанӯз наӣ хосаи худой,
Бо хосагон магӯ, ки муҳозо баровaрам. *Хоқонӣ*

**МУҲОЗӢ** *а.* محاذی рӯ ба рӯ шуда, муқобил.

Кӯҳ аз муҳозии рууси эшон дур шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он ҷонвар ... сина ба замин ниҳод ва муҳозии ман ва улоғ бар замин афтода бар мо назар медӯхт. *Аҳмади Дониш*

**МУҲОКО||МУҲОКОТ** *а.* محاکا||محاکات 1. ба таври тақлид нақл кардан, монанди касе гап задан, корҳои касеро тақлид кардан.

Ҳоли эшон дар ташаббӯҳ ба уламо ва азкиё хамчун ҳоли баъзе ҳайвонот аст дар муҳокоти афъол ва аҳволи инсонӣ чун қирада ва тӯтӣ, ё кӯдакон дар ташаббӯҳ ба болиғон. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** мунозира, мубоҳиса; муҷодила.

Ҳар чӣ кардӣ, кас ба сабаби насаб бо вай муҳоко накардӣ. *Авфӣ*

Гар ба майдони муҳокои ту ҷавлон ёбам,
Гӯи дил дар хами чавгони забон андозам. *Саъдӣ*

**МУҲОЛ** *а.* محال **1.** номумкин, имконнопазир, ношуданӣ.

Муҳол аст, ки хирадмандон бимиранд ва беҳунарон ҷои эшон бигиранд. *Саъдӣ*

Ҳаст ҷунбонидан аз ҷо кӯҳи оҳанро муҳол,
Гарчи гардад сар-сари шавқи рухат оҳанрабо. *Ҷомӣ*

**хаёли муҳол** фикри хом, орзуи ношуданӣ, фикри амалӣ шуданаш номумкин.

Боре ба насиҳаташ гуфтанд: Аз ин хаёли муҳол таҷаннуб кун! *Саъдӣ*

**2.** чизе ё кори номумкин, ношуданӣ, ғайри қобили имкон.

Ту омадаӣ ва муҳоле металабӣ. *Авфӣ*

Пири муғон ҳикояти маъқул мекунад,
Маъзурам аз муҳоли ту, бовар намекунам. *Ҳофиз*

**МУҲОЛАНДЕШ** محال اندیش орзуманди мақсади ношуданӣ, хомтамаъ.

Даҳони танги ту дилхоҳи ҷони Ҳофиз шуд,
Ба ҷон бувад хабарам з-ин дили муҳоландеш. *Ҳофиз*

**МУҲОЛОТ** *а.* محالات *ҷ.* **муҳол** номумкинҳо, чизҳои ношуданӣ, ношуданиҳо.

Ба рӯзгори ҷавонӣ асири ишқ шудам,
Ман ин маҳал зи кӣ ҷӯям, ки аз муҳолот аст. *Муиззӣ*

Танҳо нишастани маҷмӯъ [одамнён] аз қабили муҳолот бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҲОМАЛАТ** *а.* محاملت бореро бо ҳам бардоштан, кореро бо ҳам ба ҷо овардан; ба ҳамдигар сабр ва таҳаммул кардан дар коре.

Чаҳорӯм мусоламат ва он муҳомалат аст дар вақти тасодуми ороӣ мухталифа ва тароқуми аҳвоӣ мутафарриқа. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУҲОРАБА||МУҲОРАБАТ** *а.* محاربه||محاربت ҳарбу зарб бо ҳамдигар, ҷангу муқотила, разму пайкор дар майдони ҷанг.

Бо ман ба муҳораба пеш ой! *Авфӣ*

Ахавайн бисоти муҳорабат дарнавардида ба фармони султон амал намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲОРАБОТ** *а.* محاربات *ҷ.* **муҳораба||муҳорабат.**

Баъд аз муҳоработ бар вай зафар ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲОРАСА||МУҲОРАСАТ** *а.* محارسه||محارست нигаҳбонӣ, нигаҳдорӣ, муҳофизат.

Маслаҳат он мебинам, ки мулки қаноатро муҳорасат кунӣ. *Саъдӣ*

**МУҲОРИБ** *а.* محارب муҳорибакунанда, ҷангу ҳарбкунанда, ҷанговар, мубориз.

Ба базм-андарун чун Уторид мусоид,
Ба разм-андарун чун ғазанфар муҳориб. *Манучеҳрӣ*

**МУҲОСАБА||МУҲОСАБАТ** *а.* محاسبه||محاسبت бо ҳамдигар ҳисоб кардан, ҳисобгирӣ; бо касе ҳисобӣ кардан.

Онро, ки ҳисоб пок аст, ба муҳосаба чӣ бок. *Саъдӣ*

Агар то сад соли дигар хоҳанд, ки онро истифо ва эътибор кунанд, муҳосабаи битикчиёнро бо олот, ки ба кор бурдаанд, муқобала кунанд, филҳол ҳақ аз ботил возеҳ гардад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**илми муҳосабат** илми ҳисоб.

Ва дар илми муҳосабат, чунон ки маълум аст, чизе донам. *Саъдӣ*

**муҳосаба кардан** ҳисоб кардан.

Сирри мақсудро муроқаба кун,
Нақди авқотро муҳосаба кун. *Ҷомӣ*

**МУҲОСАБОТ** *а.* محاسبات *ҷ.* **муҳосаба||муҳосабат.**

Исми Қапакро низ муқаррар фармудем, ки дар муомалот ва муҳосабот, ки дар ин шаҳр воқеъ шавад, мазкур гардад. *«Фатҳнома»*

**МУҲОСАРА** *а.* محاصره иҳота намудан, атрофи чизеро печонда гирифтан.

Ляшкари Қизилбош шаҳри Насафро, ки иборат аз Қаршист, муҳосара карданд... миёни Миёнкол буданд. *Восифӣ*

**МУҲОСИБ** *а.* محاسب ҳисобчӣ, ҳисобдор, ба ҳисобгиранда.

Аблаҳ, ки диҳад қуроза бе ранҷ,
Беҳтар зи муҳосиби дирамсанҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

...Дастгоҳи ҷоҳу ҷалолаш аз қиёси муҳосиби фикру хаёл берун буд. *Аҳмади Дониш*

**МУҲОТ** *а.* محاط иҳота кардашуда.

Он ҳисорест, ки оби Сайҳунро дар он маҳал ба оби Хуҷанд тағйир менамояд ва бар атрофи он мегардад, чунон ки се тарафи қалъа муҳот ба об аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Даме ки оинаи хешро задӣ сайқал,
Муҳит гар ҳама арш аст, мар-турост муҳот. *Бедил*

**муҳот ва маҳсур** дар иҳота ва муҳосара гирифташуда.

Бо он ки панҷоҳ ҳазор мард дошт, беш аз даҳ дарвоза муҳот ва маҳсур нашуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҲОФАЗАТ** *а.* محافظت нигаҳбонӣ, нигаҳдорӣ.

Ҳар як дар муҳофазати он... ҷаҳди балиғ намуданд. *Авфӣ*

Рӯзе, ки бар тахти шоҳӣ ҷулус кард, биандешад, ки оби он шаҳр аз кучост ва маҷро ва мадхали онро нек муҳофазат кунад. *Аҳмади Дониш*

**МУҲОФИЗ** *а.* محافظ муҳофизаткунанда, нигаҳбон.

Фармон шуд [аз Ғозон], то писарони Тоҷиддин Илдузро, ки муҳофизи қалъа буданд, бо зану бачча аз қалъа берун карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МУҲОҚ||МАҲОҚ||МИҲОҚ** *а.* محاق охири моҳи қамарӣ, се шаби охири моҳи қамарӣ — аз шаби 27 (ё 28)-ӯм то 29 (ё 30)-ӯм, ки моҳ дида намешавад.

Бадрро дидӣ бар ин хуш чортоқ,
Ҳасраташро ҳам бубин вақти муҳоқ. *Румӣ*

Иртифои пайирайн дар як дарача мӯчиби муҳоқ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Бингар маҳи шабоби худ андар маҳоқи шайб,
*З-ин пеш дар назораи рӯи чу маҳ марав. Чомӣ*

**дар муҳоқ афтодани моҳ** нопадид шудани маҳтоб (дар охири моҳ).

Тоқатам тоқ шуд ва моҳи сабрам дар муҳоқ афтод. *Авфӣ*

**муҳоқ омадан** *бар чизе* нопадид шудани чизе.

Гар офтоб бибинад банону килки туро,
*Зи рашки килки ту* оянд бар офтоб муҳоқ. *Муиззӣ*

**МУҲОЧАРАТ** *а.* مهاجرت хиҷрат, кӯчидан аз ҷое ба ҷое.

Синаи моро ба илтиҳоби забонаи оташи муҳочарат сӯзе беш аз пеш. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҲОЧИР** *а.* مهاجر **1.** кӯчида, хиҷрат карда; **2.** касе, ки бо Муҳаммад аз Макка ба Мадина кӯчидааст.

Пайғамбар ... бо ҷамоате аз муҳоҷир ва ансор аз паси эшон битохтанд. *«Таърихи Табарӣ»*

**МУЧАБ||МӮЧАБ** *а.* موجب **1.** эҷобӣ, мусбат; **2.** *грам.* мусбат.

Чунон ки гӯем: «Мардум ҳайвон аст» ё гӯем: «Мардум ҳайвон нест», онро, ки «ҳаст» гӯем, мучаб хонанд. *Ибни Сино*

**МУЧАВВАЗ** *а.* مجوز ҷоиз шумурдашуда, раво, ҷоиз.

Дар адьёни собиқа иртикоби ин амр мучавваз буда. *«Равзат-ус-сафо»*

Қатли шахс ба ҳеҷ ваҷҳ мучаввaз набошад. *Аҳмади Дониш*

**МУЧАВВАФ** *а.* مجوف миёнтиҳӣ, ковок, дарунхолӣ ҳамчун най ва ғ.

Ин рагҳо мучавваф аст ва хун андар вай ба осонӣ мегузарад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар асои мучавваф он осӣ ҷавоҳирро таъбия кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЧАВВАФА** *а.* مجوفه *муаннаси* **мучавваф.**

Аммо басар қувватест тартиб карда дар асабаи мучаввафа, ки дарьёбад он суратеро, ки мунтабеъ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

**МУЧАДВАЛ** *а.* مجدول **1.** ҷадвал кашидашуда; **2.** рах-рах кардашуда, рахдор.

Омад қади ӯ ба лутф аввал,
Шуд барги гулаш зи хат мучадвал. *Ҷомӣ*

Дам ба дам вароқи чеҳраро ба сими сиришк мучадвал месозад, аз ҳошияи замири мунир маҳв нафармоянд! *Восифӣ*

**МУЧАДДАД** *а.* مجدد таҷдид кардашуда, нав гардонидашуда; нав; нав пайдошуда.

Навозанда гуфт: Эй ёри азиз, ин замон, ки ту *дил аз суҳбати ёрон бармедорӣ ... бо ҳарифони* мучаддад пайванд метавон сохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зарробвор шохи гули зард ҳар шабе
Динорҳои гирд мучаддад кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**МУЧАДДАДАН** *а.* مجدداً аз нав, аз сари нав.

Боз тоҷи давлат ва афсари ҳашамат абадиюлиттисол ба дурдонаи ягонаи баҳри давлат ва иқбол мучаддадан мурассаъ гардид. *Восифӣ*

**МУЧАДДАР** *а.* مجدر **1.** мубталои бемории обила, обила баровaрда; **2.** парзадарӯй, чӯтур.

Ба бӯса макун ваъда бадруд моро,
Ки рӯи вафо гардад аз вай мучаддар. *Мантиқӣ*

...Пас обила бароянд, сурат шавад мучаддар. *Хоқонӣ*

**МУЧАЗ||МӮЧАЗ** *а.* موجز кӯтоҳкардашуда, мухтасар.

Сухане, ки дар маоиби касе гӯянд, агарчи мучаз ва мухтасар бошад, қабул набояд намуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гӯянд, ки Ҳасани Саббоҳ руқъаҳоро бисьёр мухтасар ва мучаз навиштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЧАЗЗИБ** *а.* مجذب ҷазбкунанда, ба худ кашанда.

Ҳамоно мучаззибе ин киштиро ба худ мекашад. *Аҳмади Дониш*

**МУЧАЗЗО** *а.* مجزا ба ҷузъҳо ҷудошуда; аз ҳам ҷудошуда.

Рӯзи ҳама кас ҳаст зи тавфиқи ту равшан,
То дар қалами ту шаби торик мучаззост. *Муиззӣ*

**МУЧАЛЛАД** *а.* مجلد **1.** ҷилд кардашуда, муқова кардашуда.

Ва монанди авроқи китоби мучаллад ба шерозаи мувофақат бо ҳам пайваста ... *Восифӣ*

**2.** китоби ҷилдшуда, ҷилд.

Ба эҳтимоми ту соли дигар тамом кунам
Нигошта ба мадеҳи ту сад мучалладро. *Муиззӣ*

◇ **дафтари сабзи мучаллад** *киноя аз* ғунчаи нимшукуфта, ки аз рӯ ва паҳлу ғилофи сабзи барг дорад.

Дафтари сабзи мучаллад, ки гулаш ҷомеъ шуд,
Ҳаст шерозаи ӯ зарду вароқҳо ҳама ол. *Бадри Чочӣ*

**МУЧАЛЛАДОТ** *а.* مجلدات *ҷ.* **мучаллад** 2.

Дар зикри маосир ва маноқиби ӯ мучалладот пардохтаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУЧАЛЛИД** *а.* مجلد ҷилдкунанда, саҳҳоф.

Рӯзе дар бозори Атторони Самарқанд дар дӯкони муллозодаи мучаллид нишаста будем ва монанди авроқи китоби мучаллад ба шерозаи мувофақат ба ҳам пайваста, гуфтугӯи бадеҳа ва мушоара дар миён доштем. *Восифӣ*

**МУЧАЛЛО** *а.* مجلا ҷилоёфта, ҷило додашуда, сайқал додашуда; дурахшон, тобон.

Қаде мисрои рангине, варақафшон баногӯше,
Баёзи гардани софе, мучалло нуқраи хоме. *Сайидо*

Меҳмонсарои ороста ва мусаффо дорад ва зуруф ва авонии муталло ва мучалло. *Аҳмади Дониш*

**МУЧАММАЛ** *а.* مجمل ороста ва зебу зинатьёфта.

**МУЧАММИЗ** *а.* مجمز шутурсавор, қосиди шутурсавор.

Пас аз он ба рӯзе чанд мучаммизе расид аз Ҳирот. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Аз дур мучаммизе пайдо шуд, аз роҳ амир Муҳаммад ӯро бидид ва тез нарафт, то пурсад, ки мучаммиз ба чӣ сабаб омадааст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**МУҶАРРАБ** *а.* مجرب **1.** таҷриба кардашуда; аз таҷриба гузашта; **2.** таҷрибадида, корозмуда; ботаҷриба.

Таҷрибат кардаму доно шудам аз кори ту ман,
То муҷарраб нашавад, мардуми доно нашавад.
*Манучеҳрӣ*

Тарьёқи муҷарраб аст хокаш.
Иксири вуҷуд ишқи покаш. *Ҷомӣ*

**муҷарраб ва музаҳҳаб** таҷрибадида, озмуда, тарбияёфта.

Санқун, ки ҷавоне содадил буд ва ба таҷрибаи рӯзгор муҷарраб ва музаҳҳаб нагашта, ин маъниро аз Чингизхон баид дид. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҶАРРАД** *а.* مجرد **1.** танҳо, аз мардум дур, танҳоигузида.

Дарвеше муҷаррад ба гӯшаи саҳрое нишаста буд. *Саъдӣ*

Муҷаррад бошу бар риши ҷаҳон ханд,
Зи мардум бигсилу бар мардумон ханд.
*Убайди Зоконӣ*

**2.** ҷудо, озод, фориғ.

Гарчи муҷаррад шавӣ аз ҳар касе,
Бар сари он низ намонад басе. *Низомӣ*

Бо он ки аҳли дил зи алоиқ муҷарраданд,
Дар доми зулфи силсиламӯён муқайяданд. *Ҷомӣ*

**3.** танҳо, ягона.

Хоҷа чун он абри бонгдору хатарнок
Ҳаст ба қавлу амал ҳамеша муҷаррад. *Манучеҳрӣ*

**4.** бараҳна, урьён.

Умрест, к-аз либоси тааллуқ муҷаррадам,
Нагрифтааст хори ғаме домани маро. *Фузулӣ*

Оре, ки офтоби муҷаррад ба як шуоъ
Бехи кавокиби шаби ялдо барафганад. *Хоқонӣ*

**5.** марди безан.

Шиноварест, ки бастанд санг бар пояш,
Муҷарраде, ки гирифтори кадхудой шуд. *Соиб*

**6.** ғайримоддӣ, ҳамчун ақл, ҳуш, нафс ва ғ. (ба ақидаи олимони қадим); абстрактӣ.

Дар ҳама рутбаҳои имконӣ
Чи муҷаррад, чи ҷисму ҷисмонӣ. *Ҷомӣ*

Ақл аз ӯ маънии муҷаррад баст,
Ҷисм аз ӯ бар хати қуюд нишаст. *Бедил*

◇ **ба муҷарради ...** ба маҳзи ..., танҳо ба ...., маҳзи ...; баробари ...

Шер гуфт: Ба муҷарради гумон наздикони худро дуру маҳҷур гардонидан ... теша бар пои худ задан бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба муҷарради ин нидо хоб бо ҳуш аз сарам доман афшонд. *Бедил*

**МУҶАРРАДРАВ** مجردرو танҳо зиндагикунанда, танҳоигузида, озод аз алоиқи дуньё.

Муҷаррадрави хонапардоз бош,
Ҷавонмарду дуньёбарандоз бош. *Саъдӣ*

**МУҶАССАМ** *а.* مجسم дар шакле таҷассум карда, ба худ ягон шакл пайдо намуда, шакл пайдо карда, ба сурати ҷисм даромада, дорои ҷисм.

Синони туст қадар, гар муҷассам аст қадар,
Ҳусоми туст қазо, гар мусаввар аст қазо.
*Манучеҳрӣ*

◇ **боди муҷассам** *киноя аз* аспи тезрав, бодпо.

В-ар Сулаймон дошт боди номуҷассам зери тахт,
Мар-туро боди муҷассам зери рон омад падид.
*Муиззӣ*

**МУҶАССАМА** *а.* مجسمه чизи дар ягон шакл таҷассум намуда.

**МУҶАССАМОТ** *а.* مجسمات *ҷ.* **муҷассама.**

Аммо ҳандаса саноатест, ки андар ӯ шинохта шавад ҳоли авзои хутут ва ашколи хутут ва муҷассамот. *Низомии Арӯзӣ*

**МУҶАССАС** *а.* مجصص гаҷкорӣ кардашуда, бо гаҷ маҳкам кардашуда.

Чун Маъмун ба байтуларӯс биёмад, хонае дид муҷассас ва мунаққаш. *Низомии Арӯзӣ*

Чун қубуронро муҷассас кардаанд,
Пардаи пиндор пеш овардаанд. *Румӣ*

**МУҶИБ** I||**МӮҶИБ** *а.* موجب **1.** сабаб, боис.

Ишқи туву тавба — обгинаву санг аст,
Номи накӯ дар раҳи ту муҷиби нанг аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ва бе муҷиб дуруштӣ накунад ва аз шунидани ҳуҷҷати бисьёр малӯл нагардад. *Аҳмади Дониш*

**мӯҷиб шудан** сабаб шудан; **2.** тарз, равиш.

Эълом дод, ки ҳол бар ин муҷиб аст. *Авфӣ*

◇ **ба** (*ё* **бар**) **муҷиби ...** ба асоси ..., мувофиқи ...

... Ба муҷиби ишорат дар ҷустуҷӯ буд. *Авфӣ*

Бар муҷиби ваъдае, ки бишнид,
Аз манзили хештан биҷунбид. *Ҷомӣ*

**мӯҷиби итминони қалб** он чи ки боиси осоиши дил бошад, итминонбахш.

**МУҶИБ** II *а.* مجيب ҷавобдиҳанда, ҷавобгӯянда.

Булбул ҳаме бихонад дар шохсори бед,
Сор аз дарахти сарв мар-ӯро шуда муҷиб.
*Рӯдакӣ*

Ҳосилуламр аз он суоли ғариб
Ҳеҷ касро наёфтанд муҷиб. *Бедил*

**МУҶИБОТ** *а.* موجبات *ҷ.* **муҷиб** I ||**мӯҷиб.**

Ба истифсори муҷиботи он тааммул ҷуръат намуд. (I) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МУҶИД** I *а.* موجد эҷодкунанда, эҷодкор.

Туро шарм аз вуҷуде рехт бар сар,
Ки бошад муҷидаш ҳаккоку заргар. *Нозим*

**МУҶИД** II||**МУҶИДД** *а.* مجد ҷидду ҷаҳдкунанда, саъйкунанда.

Ҷавосисро амр дод, то дар талаби Довуд муҷид бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҶИР** *а.* مجير дастгиранда, паноҳдиҳанда, ҳомӣ, дастгир, дастьёр.

Парда, эй саттор, аз мо во магир,
Бош андар имтиҳон моро муҷир. *Румӣ*

Чун бидидаш, гуфт: Ин ҳадья бигир
Чун маро гаштӣ муҷиру дастгир. *Румӣ*

**МУҶМАЛ** *а.* مجمل **1.** иҷмол кардашуда, ба таври хулоса додашуда.

Мусибат гарчи хуш набвад муфассал,
Намоям лек бо мазмуни муҷмал. *Хозиқ*

Агар муҷмал бувад, ба тафсил бинавиштамӣ ва агар муфассал бувад, муҷмал кардамӣ.
*Аҳмади Дониш*

**2.** сухани иҷмол кардашуда, сухани хулоса кардашуда; хулоса.

Нависандаи айём муҷмалу муфассали мадоини миҳанро ба арқоми минҳо ва минзолик, чандон ки аз мизони қиёс фозил омада, дафъае боқӣ нагузошта. *Восифӣ*

Бо ту гуфтам муҷмали асрорро,
Мухтасар овардам ин гуфторро. *Ҷомӣ*

**3.** *иҷмолан, мухтасаран, ба таври иҷмол* ва хуллас.

Шарҳи сухане, ки гашт муҷмал мастур,
Аз рашҳаи килки ман намудор шавад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МУҶМАЛАН** *а.* مجملا иҷмолан, ба таври иҷмол ва хуллас, мухтасаран.

Ансоби эшон дар ин феҳраст муҷмалан овардем.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ин тақрир аз «Ахлоқи Носирӣ» аст ва тақрири аввал низ муҷмалан оварда. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МУҶОБ** *а.* مجاب (каси) ҷавобгирифта, ҷавобшунида.

Ин сухан фаръи вуҷуд асту муҷоби тани ӯ,
Кашфи чизе ба ҳиҷобаш набувад ҷуз мардуд.
*Шамси Табрезӣ*

**МУҶОВАБАТ** *а.* مجاوبت ҷавобгардонӣ ба ҳамдигар, сухан гуфтан бо ҳам.

Чашмдошт чунон аст, ки пайваста ниҳоли мавaддатро, ки дар чамани мукотабат сабз шуда, аз манбаи муҷовабат шодоб дорад. *«Илми симиё»*

**МУҶОВАЗАТ** *а.* مجاوزت таҷовуз, аз ҳад гузариш.

Нафас дар вақте ки мунбаис бошад ба сӯи матолиб, ором намояд, то аз шитобзадагӣ муҷовазати ҳад аз ӯ содир нашавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**МУҶОВАРАТ** *а.* مجاورت **1.** қарибӣ, наздикӣ, ҳамсоягӣ; ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

Ором нест дар ҳама олам ба иттифоқ,
В-ар ҳаст, дар муҷоварати ёри маҳрам аст. *Саъдӣ*

Аҷаб дар он, ки ғуроб аз муҷоварати тӯтӣ ҳам ба ҷон омада буд ва малӯл шуда. *Саъдӣ*

2. дар назди касе ё ҷое вақт гузарондан, муқим шудан.

Ногаҳе пои вуҷудаш ба гили адам фурӯ рафт ва дуди фироқ аз дудмонаш баромад ва рӯзҳо бар сари хокаш муҷоварат кардам. *Саъдӣ*

**МУҶОВИР** *а.* مجاور **1.** наздик, қариб; ҳамсоя.

Шунидам, ки дар хулд каждум набошад,
Чаро бо рухи туст доим муҷовир? *Мантиқӣ*

Ҳар гоҳ, ки оташ муҷовири моият шавад, аз он бухори тар бархезад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** муқим, бошанда.

То чун Убайд бар сари кӯяш муҷовирам,
Ҳеҷ илтифот нест ба хулди барин маро.
*Убайди Зоконӣ*

**3.** муқим ва бошандаи назди ибодатгоҳ, мазор ва ғ.

Ин сол дар Макка қаҳт буд ва муҷовирон аз Макка бирафтанд. *Носири Хисрав*

Аҷуза ҷавоб [дод], ки ин қабри писари ман аст ва ман дар ин мавзеъ муҷовирам. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҶОДАЛА||МУҶОДАЛАТ** *а.* مجادله||مجادلت **1.** баҳс, ҷидол.

Ва ин муҷодалат миёни эшон муддати ду моҳ кашид. *«Таърихи Систон»*

На ҳар кӣ дар муҷодала чуст, дар муомала дуруст. *Саъдӣ*

**муҷодала ва муқовала** ҷидол ва мубоҳиса кардан бо ҳамдигар.

Дар он наздикӣ кашафе сар ба ҷайби муроқаба фурӯ бурда буд ва он муҷодала ва муқовала
ро мешунид. *Ҷомӣ*

**2.** ҷанг, мубориза.

Дигар рӯз ҳар ду лашкар бар муҷодалаи якдигар то Қурбонширеҳ бирафтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун Хисрав-малик тоби муҷодалаи ӯ надошт, мутаҳассин гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**МУҶОЗОТ||МУҶОЗО** *а.* مجازات||مجازا ҷазодиҳӣ; подош дар некӣ ва ё бадӣ.

Ман дар ҳаққи ту чӣ бад кардам, ки муҷозот аз ин навъ мекунӣ? *Авфӣ*

Аз момазо даргузаштем ва баъд аз муҷозо тариқи мудоро гирифтем ва сар ба тадорук бар қадами якдигар ниҳодем ва бӯса бар сару рӯи ҳам додем.
*Саъдӣ*

**МУҶОЛАСАТ** *а.* مجالست ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ бо касе.

Дар он вақт бо ӯ муҷоласат ва муколамат муяссар нашуд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

Агар донам, ки лоиқи муҷоласати ман аст, биталабам ва илло мултафити вай нашавам.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**МУҶОЛИС** *а.* مجالس ҳамнишин, ҳаммаҷлис.

То хушку тар пасӯзӣ, маншин ба дил фурӯзон,
Парвона сӯхт, он гаҳ бо шамъ шуд муҷолис.
*Камоли Хуҷандӣ*

**МУҶОМААТ** *а.* مجامعت **1.** дар як ҷо ҷамъ омадан, фароҳамоии ду чиз, ба ҳам омезиш ва созиши ду чиз.

Бирав ва тиҷорат кун ва ҷамъ овар, ки дунъё бо охират ҳеҷ муҷомаат накунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** ҳамбистарии зану мард.

Табиат, ки ба тӯли иҷтимоъ ва касрати муҷомаат заиф шуда, ба он мараз муқовамат натавонист намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МУҶОМАЛАТ** *а.* مجاملت хушмуомилагӣ, рафтори нағз кардан бо ҳамдигар.

Ин навъ ба муҷомалати ҷавонмардон нисбат надорад. *Авфӣ*

Ба ҳусни муошарат ва тафаккуди аҳволи ҳамдигар ва муҷомалат ва мувосо кардан дар умури маош, аз ин оят мусовоти марду зан лозим меояд дар ҳақгузорӣ ва ҳақталабӣ. *Аҳмади Дониш*

**МУҶОНАБАТ** *а.* مجانبت **1.** иҷтинобварзӣ, канорагирӣ, дурӣ гузидан.

Ту агар тавонӣ, сари хеш гир ва роҳи муҷонабат дар пеш. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* бадарға.

Ин сухан ба самъи Бурҳоншоҳ расида ... шоҳ Тоҳирро назди амир Барид ва мулло Ҳайдари Астарободиро пеши Имодулмулк ба муҷонабат фиристод. «*Таърихи Фаришта*»

**МУҶОНАСАТ** *а.* مجانست ҳамҷинсӣ, унсгирӣ; ҳамсӯҳбатӣ.

[Арасту] муҷонасати аҳли риёзатро дӯст доштӣ. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУҶОНИС** *а.* مجانس ҳамҷинс; монанд.

Андар ҳандаса гӯянд, ки ҳар миқдори мушорики дигар миқдор муҷониси худ бувад ё мубоин. *Ибни Сино*

**МУҶОҲАДА||МУҶОҲАДАТ** *а.* مجاهده||مجاهدت **1.** ҷидду ҷаҳд, саъй, кӯшиш.

Хост, ки ... аз кайфияти муҷоҳадати ӯ чизе маълум кунад. *Авфӣ*

Гар якеро ту комрон бинӣ,
Дигареро дил аз муҷоҳада реш. *Саъдӣ*

2. ҷанг дар роҳи дини ислом.

Бикун муҷоҳада бо нафсу ҷанги бисьёре,
Ки сулҳро зи чунин ҷангҳо мадам бошад. *Шамси Табрезӣ*

3. ҷидду ҷаҳд кардан ва азобу машаққат кашидан дар роҳи дин.

Ҳасан ба Басра омад ва савганд хӯрд, ки дигар нахандад то оқибат ва чунон хештанро дар ибодат ва муҷоҳада дарафканд, ки дар он аҳд касеро он маҷол набуд. *Аттор*

**МУҶОҲАДОТ** *а.* مجاهدات ҷ. **муҷоҳада||муҷоҳадат.**

Ҳикоят кунанд, ки [дар] бидояти ҳол риёзату муҷоҳадот бисьёр кашида ва дар масҷиди Қазвин ба эътикоф нишастӣ. (3) «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**МУҶОҲАРАТ** *а.* مجاهرت бо овози баланд сухан гуфтан; ошкоро гуфтан, ба таври ҷаҳрӣ гап задан.

Султон бар ин ҳол вуқуф ёфта нахост, ки [ба] муҷоҳарат дар [ин] боб сухан гӯяд. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МУҶОҲИД** *а.* مجاهد **1.** ҷиҳодкунанда; ҷидду ҷаҳдкунанда.

Шоҳ дар бар гирифт зоҳидро,
Шери кофиркуши муҷоҳидро. *Низомӣ*

2. *д.* ғозӣ, ҷанг ва муборизабаранда дар роҳи дини ислом; 3. ҷанговар.

Охируламр муборизони Ироқ бар муҷоҳидони Хуросон зафар ёфтанд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

*Муборизиддин Алии Тӯрон ва Шуҷоуддин Ҳасани Астарободиро бо саду даҳ марди муҷоҳиди сипоҳии номдор ба мусоадати аҳолии Гирдкӯҳ фиристоданд.* «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**МУҶОҲИЗ** *а.* مجاهز тайёркунандаи ҷиҳоз ва асбобу анҷом.

Муҷоҳизони табиат ба дасти боди сабо
Ҳазор нофаи мушки татор бикшоянд. *Убайди Зоконӣ*

**МУҶРИМ** *а.* مجرم гунаҳгор.

Ғозонхон аз ғояти отифат ва марҳамат гуноҳи он муҷримон бибахшид. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Дилам чун номаи муҷрим сиёҳ аст,
Саводи номаам ҳарфи гуноҳ аст. *Шоҳин*

**МУҶРО** *а.* مجرى||مجرا иҷро кардашуда, ҷорӣ кардашуда; ба амал овардашуда.

Рӯзии мо бин, ки аз девони ишқ
Ҷуз ба май муҷро нашуд моро барот. *Ҳофиз*

**муҷрову мумзо** имзошуда ва ба иҷро гузоштошуда (дар бораи ҳукм); ҷорӣ.

Зари бист тумон, ки бар сабили идророт ва садоқот назр фармуда буд, ин замон дар ҳар вилояте муқаррар ва муайян, сол ба сол муҷрову мумзост. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**муҷро доштан** ҷорӣ намудан; татбиқ намудан.

Яке аз вузарои носеҳ гуфт: Эй худованд, маслаҳат он мебинам, ки чунин касонро ваҷҳи кафоф ба тафориқ муҷро доранд, то дар нафақа исроф накунанд. *Саъдӣ*

**МУҶТАБО** *а.* مجتبى||مجتبا баргузида, интихобкардашуда.

Ҳам Мусӣ аз саноати ӯ гашта мустатеъ,
Ҳам Одам аз шафоати ӯ буда муҷтабо. *Хоқонӣ*

**МУҶТАЛИС** *а.* مجتلس ҷамъшуда, тӯдашуда.

Манофизи замин кушодааст ва бухорот он қадр муҷталис намегардад, ки ҳангоми хурӯҷ заминро ба ҳаракат оварад. «*Равзат-ус-сафо*»

**МУҶТАМЕЪ** *а.* مجتمع ҷамъшаванда, фароҳамоянда; ҷамъшуда, фароҳамомада, боло-болои ҳам тӯбшуда.

Халқи бисьёр дар зилли рояти Тоҳир муҷтамеъ гаштанд. «*Равзат-ус-сафо*»

Бомдоди пагоҳ кӯси раҳил кӯфта ва умаро ва сипоҳ бар дари даргоҳ муҷтамеъ гашта, Яъқуб ду зиреҳ пӯшида бар боми қаср баромад. *Аҳмади Дониш*

**МУҶТАНИБ** *а.* مجتنب иҷтинобкунанда, парҳезкунанда.

Аввалан риояти адолат дар бадан ва қувои худ намояд ва аз ифроту тафрит муҷтаниб шавад. «*Аҳлоқи Ҷалолӣ*»

**муҷтаниб ва мӯҳтариз** иҷтинобкунанда ва парҳезкунанда.

**МУҶТАҲАД** *а.* مجتهد ҷаҳднок, боҷаҳд.

Гар ту кардӣ шукру саъи муҷтаҳад,
Ғам маҳӯр, ки сад чунон бозат диҳад. *Румӣ*

**МУҶТАҲИД** *а.* مجتهد **1.** кӯшанда, ҷидду ҷаҳдкунанда, кӯшо.

Дар ... тақсири банӣ-навъ муҷтаҳид ва сой бошанд. «*Равзат-ус-сафо*»

2. *д.* ҳалкунандаи масъалаҳои мушкили динӣ аз рӯи муҳокамаҳои ақлӣ, дар асоси ҳукми Қуръон, ҳадис ва иҷмоъ (фикри аксарияти фақеҳон); олиме, ки дар улуми динӣ ба дараҷаи иҷтиҳод расида бошад.

Муҷтаҳид ҳар гаҳ ки бошад ношинос,
Андар он сурат наяндешад қиёс. *Румӣ*

**МУҶУН** *а.* مجون шӯхӣ ва ҳазл; густохӣ, бешармӣ.

Қасоне, ки ба самти истеҳқоқ мавсум набошанд чун аҳли шар, ё касоне, ки ба муҷун ва мазоҳик ва анвои малҳиёт машҳур бошанд... «*Ахлоқи Носирӣ*»

**МӮ** I||**МӮЙ** I موی||مو **1.** найчаҳои маҳин ва нозук, ки дар сар, рӯй ва дар пӯсти бадани инсон мерӯянд.

Яке кардаш қабои ноз дар бар,
Дигар мебофташ мӯи муанбар. *Ҳозиқ*

То нагардад ниқоби рӯят мӯй,
Наравӣ рукушода бар сари кӯй.
То рухат содаву ҷалил бувад,
Май маҳӯр, гарчи салсабил бувад. *Ҳотифӣ*

**мӯи валодат** мӯе, ки ҳангоми таваллуд дар сари тифл бошад, мӯйсари тифлӣ.

Ҳар сари мӯй ба фарқат зи бало шуд теғе,
Сарат аз мӯи валодат натарошида ҳанӯз. *Ҷомӣ*

**мӯи дурӯғ** мӯи ориятӣ.

Вақти арӯсӣ шавад, шоҳ ҳикоят кунанд,
Ҳар кӣ ба мӯи дурӯғ зулф ниҳад бар изор. *Хоқонӣ*

**мӯи жӯлида** мӯи ошуфта, мӯи бетартиб.

Мӯи жӯлида соягустарашон,
Заъфи паҳлу чу соя бистарашон. *Бедил*

**мӯи шабгун** мӯи сиёҳ.

Ман гирифтам зи обу собунат,
Шуд чу кофур мӯи шабгунат. *Ҷомӣ*

**чу шир будани мӯи** *касе* сафед будани мӯи касе.

Агарчи мӯи ман акнун чу шир аст,
Ҳанӯз он завқи ширам дар замир аст. *Ҷомӣ*

2. мӯи пӯсти ҳайвонот, пашм.

Зи пӯяндагон ҳар кӣ мӯяш накӯст,
Бикушту аз эшон бароҳехт пӯст. *Фирдавсӣ*

3. пӯстин, пӯсти қиматбаҳои ҳайвонот.

Ба мӯю ба *бӯю* ба динору зар
Шуд ороста пушти пилони нар. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* тори соз, тори асбоби мусиқӣ.

Баски дар парда чанг гуфт сухан,
Бибурраш мӯй, то намӯяд боз. *Ҳофиз*

◇ **мӯи димоғ** *киноя аз* чизи ё одами монеъшаванда, безоркунанда.

Моро зи файз накҳати наззора монеъ аст,
Мижгон ба дида мӯи димоғи нигоҳи мост. *Шавкат*

**мӯи миён** *киноя аз* камар ва миёни борику нозук.

Ҳамчу бар мӯест аз ҷо бар гирифтан бори кӯҳ
Пеши он мӯи миён боре магар бардоштан.
*Камоли Хуҷандӣ*

**мӯй ба мӯй** нуқта ба нуқта, айнан, ба тафсил; тамоман, сар то **по.**

Меҳри он духтарони зебoрӯй
Дар дилаш ҷой кард мӯй ба мӯй. *Низомӣ*

Шеваҳои чашми ӯро дар назар дорем мо,
Мӯ ба мӯ з-он ҷунбиши мижгон хабар дорем мо.
*Соиб*

**(як) сари мӯй** заррае.

Мо ба сад ҷон бӯи он зулф аз сабо чун меҳӯрем,
Чун ба дасти мо баҳои як сари мӯи ту нест.
*Камоли Хуҷандӣ*

Яке хасмро бастаи ғам накард,
Сари мӯе аз фарқи ӯ кам накард. *Ҷомӣ*

**як мӯ** *киноя аз* миқдори бисёр кам ва андак.

Туӣ ҷумлаву ғайри ту ҳеҷ нест,
Дар ин нукта як мӯ ҳаму печ нест. *Ҷомӣ*

**мӯе** *киноя аз* каме, андаке.

Сухан бо ӯ чу мӯе дарнагирад,
Вафо аз ҳеҷ рӯе дарнагирад. *Хоқонӣ*

**ба сари мӯе, сари мӯе** *киноя аз* миқдор ва дараҷаи бисёр каме.

Эй дил, ба сари мӯе озод нахоҳӣ шуд,
Мӯе шудӣ андар ғам, ҳам шод нахоҳӣ шуд! *Хоқонӣ*

**мӯ парешон кардан** *киноя аз* изҳори ҳасрат ва надомат, ғам ва ҳасрат.

Ба дӯшаш то муанбар дид кокул,
Зи ҳасрат мӯ парешон кард сунбул. *Хоқонӣ*

**мӯ шикофтан** *киноя аз* камоли нуктасанҷӣ ва бориқфаҳмӣ дар ҳалли масъалае.

Лутфи табъаш дар сухан мӯ мешикофт,
Лафз нашнуда ба маънӣ мешитофт. *Ҷомӣ*

**мӯй шудан** *киноя аз* лоғар шудан, хароб шудан, борику қоқ шудан.

Мӯй шикофтам зи шеър, мӯй шудастам зи ғам,
Лек нагунҷам ҳаме дар ҳарами муқтадо. *Хоқонӣ*

**мӯи оташдида кардан** *касеро киноя аз* касеро ошуфтаву музтариб гардонидан, беқарор кардан.

Мӯшикофонро саросар мӯи оташдида кард,
Гӯшаи абрӯи ӯро баски имо нозук аст. *Соиб*

**мӯ дар миён нагунҷид** *киноя аз* ниҳояти қарин ва дӯсти наздик будани ду кас.

Ҳамчу мӯе шуд танам, гӯ, аз миён бардор ишқ,
Баъд аз ин мӯе нагунҷад дар миёни мову ӯ.
*Ҳилолӣ*

**бархостани мӯ бар бадан** сахт нафрат кардан, бисёр хашмгин шудан; сахт тарсидан.

Рост чун бонгаш аз даҳан бархост,
Халқро мӯй бар бадан бархост. *Саъдӣ*

**берун омадани (ё овардани) мӯй аз хамир** *киноя аз* осон ва сабук раҳой ёфтан аз ягон ҳодисаи хатарнок.

Иброҳим аз он балияи оташ чун мӯй аз хамир берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Гар он сим дар санг шуд ҷойгир,
Бурун оваремаш чу мӯй аз хамир. *Низомӣ*

**жубин шудани мӯй** аз ғаму ғусса ва ё тарс рост шудани мӯй, сих шудани мӯй.

Рӯи дайлам дидам аз ғам мӯй жубин шуд маро,
Ҳамчу мӯи дайламӣ андар шикаст аъзои ман.
*Хоқонӣ*

**намондани мӯе то** *чизе киноя аз* камоли наздикӣ ба чизе.

Фалак ҷое ба мӯ овехт ҷонам,
К-аз он ҷо то аҷал мӯе намондаст. *Хоқонӣ*

**чу теғ аз тани** *касе* **сар баровардани мӯй** *киноя аз* а) оташин шудан; б) нафрат пайдо кардани касе.

Барошуфта шуд шоҳ аз зиштрӯй,
Чу теғ аз танаш сар баровард мӯй. *Низомӣ*

**МӮ** II||**МӮЙ** II موی||مو кафидагии нозуке, ки дар зарфҳои чинӣ пайдо мешавад; **мӯи (косаи) чинӣ** мӯяки зарфи чинӣ, кафидагии нозук дар чинивор.

Решаи ғамро чи бок аз нолаи ҷонсӯзи дил?
Мӯи чиниро хатар аз шӯълаи овоз нест. *Шавкат*

Шикасти хотири равшанзамирон чора напзирад,
Ки мӯи косаи чинӣ бувад мушкил тарошидан.
*Бедил*

**МӮБАД** موبد *аслаш* **мубад.**

**МӮЗА** موزه навъе аз пойафзори соқдароз.

Мӯза аз пои ман берун карданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **обро нодида** (*ё* **ба об норасида**) **мӯзаро кашидан** шароит ва оқибатро ба эътибор нагирифта ба коре шурӯъ кардан.

Эй бо ту маро дӯстии сирӯза
В-аз хидмату васли ту кунам дарьюза.
Гуфтам, ки чаро ту обро нодида,
Эй ҷони ҷаҳон, сабук кашидӣ мӯза. *Хоқонӣ*

Ҳар кӣ дар кори хеш пеш аз вақт
Менамояд ба ҳукми табъ шитоб,
Мехӯрад рӯза норасида ба шаб,
Мекашад мӯза норасида ба об. *Ҷомӣ*

**МӮЗАДӮЗ** موزه‌دوز устои дӯзандаи мӯза; пойафзордӯз.

Қи дар кишвари ман яке мӯзадӯз
Бад-ин гуна шод асту гетифурӯз. *Фирдавсӣ*

**МӮЗИЁТ** *а.* موذيات *ниг.* **мӯъзиёт.**

**МӮЗИЯ** *а.* موذيه *ниг.* **мӯъзия.**

**МӮЗИ** *а.* موذى *ниг.* **мӯъзӣ.**

**МӮИДАН** موييدن гирья ва нола кардан бо овози баланд.

Зи рӯи бедилию беқарорӣ
Ҳамемӯям, ҳамегӯям ба зорӣ. *Убайди Зоконӣ*

Нанолад зи ранҷу намӯяд зи дард,
Намолад ба хоки сиёҳ рӯи зард. *Ҷомӣ*

**МӮИНА** موينه‖موينه **1.** мансуб ба мӯй; **2.** либоси аз мӯй бофташуда.

Бипардоз дӯш аз ҳизаброни Қеш,
Чӣ мӯина пӯшад кас аз пушти меш. *Ҳотифӣ*

Бад-он мӯина қасди хунаш кунанд,
Ба расвоӣ аз так бурунаш кунанд. *Низомӣ*

Мӯинаҳо пӯшидан ӯ расмниход.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МӮЙ** I موى *ниг.* **мӯ** I.

**МӮЙ** II موى *ниг.* **мӯ** II.

**МӮЙБАНД** موى‌بند сарбанди махсусе, ки мӯи сарро бо он ба тартиб медароранд.

Чун мӯи ҳури ин шабу моҳ андар ӯ
Чун мӯйбанди заррин бар мӯй ҳури ин. *Ломеӣ*

**МӮЙКАНОН** موى‌كنان аз шиддати ғаму андӯҳ мӯи худро канда, парешон намуда; гирьёну нолон.

Рӯйзанону мӯйканон пеши духтар давид, моҷароро чунон ки гузашт, хотирнишон кард. *Садри Зиё*

**МӮЙМИЁН** موى‌ميان *киноя аз* борикмиён, нозукмиён, мӯрчамиён (сифати маҳбуба).

Ҳадиси мӯймиёнон чу дар миён омад,
Ту дар хаёли ман ой аз он миён танҳо. *Ҷомӣ*

Он сарвқаду ғунчадаҳонро чӣ кунад кас,
Он лабшакару мӯймиёнро чӣ кунад кас! *Имло*

**МӮЙШИКОФ‖МӮЙШИГОФ** موى‌شكاف‖موى‌شگاف *ниг.* **мӯ(й)-шикоф‖мӯ(й)шигоф.**

**МӮЙШИКОФӢ‖МӮЙШИГОФӢ** موى‌شكافى‖موى‌شگافى *ниг.* **мӯ(й)шикофӣ‖мӯ(й)шигофӣ.**

**МӮКАШОН** موكشان дар ҳолати мӯи касеро гирифта кашон-кашон бурдан, ба зӯр бурдан.

Парру боли мо каманди ишқи ӯст,
Мӯкашонаш мекашад то кӯи дӯст. *Румӣ*

Завқи лабат ба майкадааш бурд мӯкашон
Пире, ки аз мурид ҳама сол мӯ гирифт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**мӯл** مول *асоси замони ҳозираи* **мӯлидан.**

**МӮЛ** مول даранг, таъхир; **мӯл кардан** мӯлидан, даранг ва таъхир кардан.

Чу бо паҳлавон гуфтӣ ин достон,
Макун мӯлу боз ой андар замон. *Фирдавсӣ*

**МӮЛИДАН** موليدن даранг ва таъхир кардан; ист кардан, тавaққуф намудан, сустӣ кардан дар ҳаракат.

Бимӯлем, то назди Хисрав шаванд,
Ба даргоҳи ӯ лашкаре нав шаванд. *Фирдавсӣ*

Боз ду пайкару тарозуву дӯл
Аз ҳаво ёфт баҳра, беш мамӯл! *Саноӣ*

**МӮЛИМ** *а.* مولم *ниг.* **мӯълим.**

**МӮЛИШ** مولش даранг, таъхир; *маҷ.* мураддадӣ, дудилӣ.

Ба кори даҳр мӯлиш гарчи бад нест,
Вале таъхир кардан аз хирад нест.
*Абӯшакури Балхӣ*

Чунин гуфт Қомус, к-ин рой нест,
Бад-ин мӯлиш-андар маро пой нест. *Фирдавсӣ*

**МӮЛОМӮЛ** مولامول таъхир аз паи таъхир.

Чунон ба ваъда ҳамекард чарх мӯломӯл,
Қи шуд зи хуни дилам ташти чарх моломол.
*Ҷамолиддини Абдураззоқ*

**МӮМИЁ‖МӮМИЁӢ** *ю.* موميا‖مومیائی **1.** моддаи сиёҳранги қирмонанде, ки дар баъзе ғорҳо аз дарзҳои санг таровида мебароянд ва хӯрдани он барои зуд пайванд ёфтан ва сиҳат шудани устухони шикаста нофеъ аст.

Маро аз шикастан чунон дард н-ояд,
Қи аз нокасон хостан мӯмиёӣ. *Анварӣ*

Ту дил машкан, эй соқии дилрабо,
Қи дорӣ зи даври қадаҳ мӯмиё. *Бедил*

**2.** ҷасади ба таври махсус бо доруҳо хушкондашуда, ки дер меистад.

**МӮМИЁИБАХШ** مومیائی‌بخش *киноя аз* давобахш.

Ман шикастахотир аз ширвониён в-аз лафзи ман
Хоки Ширвон мӯмиёибахши Эрон омада. *Хоқонӣ*

**МӮМИЁӢ** *ю.* مومیائی *ниг.* **мӯмиё.**

**МӮНИС** *а.* مونس *ниг.* **мӯъпис.**

**МӮР** مور навъе аз ҳашароти майда, ки ба таври иҷтимоъ зиндагӣ мекунад ва дорои хелҳои гуногун аст: мӯрчаи пардор, мӯрчаи аспак ва ғ.

Бар тахти Ҷам, ки тоҷаш меъроҷи осмон аст,
Ҳиммат нигар, ки мӯре бо он ҳақорат омад. *Ҳофиз*

Мӯр гирд оварад ба тобистон,
То фароғат бувад зимистонаш. *Саъдӣ*

◇ **чу(н) мӯру малах** *киноя аз* чизи аз ҳад афзун, беҳисоб, анбӯҳ.

Бичӯшид, гуфтӣ, ҳама регу шах,
Саросар биёбон чу мӯру малах. *Фирдавсӣ*

Лашкари муғул чун мӯру малах аз ҷамеи ҷавониб ва хаволӣ даромаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**мӯр дар гиребон афшондан** *киноя аз* беқарор ва ошуфта (мушавваш) кардан.

Зи ҳол афшонд мӯрам дар гиребон,
Ба ҳар мӯям зи мӯ сад фикри паймон. *Нозим*

**МӮРД** مورد як навъ дарахт, ки монанди дарахти анор буда, дорои баргҳои ҳамешасабз, ғафс ва хушбӯст; дар дорусозӣ ба кор меравад.

Ба сарв монад, гар сарв лоладор бувад,
Ба мӯрд монад, гар мӯрд рӯяд аз насрин. *Рӯдакӣ*

Одам он мӯрд дар он кӯҳ бинишонд ва дарахте бузург шуд. *«Таърихи Табарӣ»*

**МӮРИЁНА** موریانه занги оҳан, чирки оҳан.

Оҳанеро, ки мӯриёна бихӯрд,
Натавон бурд аз ӯ ба сайқал занг.
Бо сияҳдил чӣ суд гуфтани ваъз
Наравад мехи оҳанӣ дар санг. *Саъдӣ*

**МӮРЧА** مورچه *шакли тасғири* **мӯр.**

Мӯрчагон гар бикунанд иттифоқ,
Шери жиёнро бидаронанд пӯст. *Саъдӣ*

**МӮРЧАЛ||МӮРЧОЛ** مورچل||مورچال хандақ ва чуқуриҳо, ки барои гирифтани қалъаи душман дар атрофи он канда мешавад.

Ҷаннатошьёнӣ мӯрчал қисмат карда ба муҳосара пардохт. *«Таърихи Фаришта»*

**МӮСАФЕД** موسفید он ки мӯи сар ва рӯяш сафед шудааст; одами ба пирӣ рӯ ниҳода; пир.

**МӮСАФЕДӢ** موسفیدی пирӣ.

Чӣ ранг, охир, туро аз мӯсафедӣ,
Чу надҳад мӯсафедӣ рӯсафедӣ. *Ҷомӣ*

**МӮ(Й)ШИКОФ||МӮ(Й)ШИГОФ** مو (ی)شکاف||مو (ی)شگاف *киноя аз* мудаққиқи нуктасанҷ, одами пурдиққат ва борикбин.

Ба гирди гулаш сунбулашро тавоф,
Сари мӯяш андар сухан мӯшикоф. *Хоҷу*

**МӮ(Й)ШИКОФӢ||МӮ(Й)ШИГОФӢ** مو (ی)شکافی||مو(ی)شگافی *киноя аз* мудаққиқӣ ва нуктасанҷӣ дар коре, борикбинӣ.

Дар сарири мӯшикофӣ шоҳам аз фикри расо,
Дар диёри назм табъам ҳукмронӣ мекунад. *Туғрал*
Бо неку бад чу оина як сон сулук кун,
Қ-ин захмҳо зи мӯйшикофист шонаро. *Соиб*

**МӮЪЗАМ** *а.* معظم қисми бештари чизе, қисми бузурге аз чизе.

Мӯъзами маъмураи олам дар тасарруфи султон Санҷар омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮЪЗАМОТ** *а.* معظمات қисмҳои бузургтар ва муҳимтари чизе.

Дар яке аз мӯъзамоти саводи Ҳинд, ки холи чеҳраи мамолик аст, подшоҳе буд бедорбахт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гуфтаанд, асҳоби фитнат ва хибрат, ки аз ҳиддату савлати подшоҳон барҳазар бояд буд, ки ғолиб ҳиммати эшон ба мӯъзамоти умури мамлакат мутааллиқ бошад ва таҳаммули издиҳоми авом накунанд. *Саъдӣ*

**МӮЪЗИЁТ||МӮЗИЁТ** *а.* مؤذیات||موذیات *ҷ.* **мӯъзӣ||мӯзӣ.**

Маскани паланг ва мор ва мӯъзиёти дигар ... мебошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МӮЪЗИЛА** *а.* معضله кори мушкил, масъалаи ҳаллаш душвор.

**МӮЪЗИЛОТ** *а.* معضلات *ҷ.* **мӯъзила.**

... Табъи мушкилкушояш ҳаллоли мӯъзилот (аст). *«Равзат-ус-сафо»*

Ба мифтоҳи мутолааи он пайваста ... ҳалли мушкилот ва кашфи мӯъзилот менамуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МӮЪЗИН** *а.* مؤذن *ниг.* **муаззин.**

Наоим пеши ӯ чун чор хотиб,
Ба пеши чор хотиб чор мӯъзин. *Манучеҳрӣ*

**МӮЪЗИЯ||МӮЗИЯ** *а.* مؤذیه||موذیه *муаннаси* **мӯъзӣ.**

Ҷойгоҳи ҳавлнок аст, ки баъзе аз ҳайвоноти мӯъзия ва сибои зорра дар он ҷо муқим бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮЪЗӢ||МӮЗӢ** *а.* مؤذی||موذی азиятрасонанда, озоррасонанда.

Сухан охир ба даҳон мегузарад мӯъзиро,
Суханаш талх нахоҳӣ, даҳанаш ширин кун. *Саъдӣ*

**МӮЪЛАМ** *а.* معلم **1.** аламдор, нишондор, аломатдор.

Яке аз фарзандони Ҷамшед ... мӯълам ба аломатест, ки мунаҷҷимони малик аз он эълом додаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Зери тадбири мӯҳкамаш офоқ,
Зери аъломи мӯъламаш дуньё. *Фаррухӣ*

**2.** мунаққаш, нақшин, нигорин, пурнақшу нигор.

Зи ашки абри найсонӣ ба дебо шох шуд мӯълам,
Зи бӯи боди озорӣ ба анбар хок шуд маъҷун. *Рӯдакӣ*

Арӯси зишт зебо чун тавон дид,
В-агар бар худ кунад дебои мӯълам. *Саъдӣ*

Қулоҳи нуқраи хомаш ба ахтарон марсӯъ,
Қабои атласи сабзаш ба Каҳкашон мӯълам. *Бадри Ҷочӣ*

**МӮЪЛИМ||МӮЛИМ** *а.* مؤلم||مولم аламдиҳанда, дардовар, дарднок.

Ҳамаро ба уқубати мӯълими мӯҳлик гирифтор гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба тапончаҳои мӯълим Юсуфро меранҷониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮЪМИН** *а.* مؤمن диндор, имондор, боимон; *маҷ.* мусулмон.

На мӯъминам ба тариқат, на кофирам дар ишқ,
Маро ба субҳаву зуннор норасой буд. *Заҳири Форьёбӣ*

Малики Миср марде мӯъмин аст ва ба дини мо бигаравидааст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МӮЪНИС||МӮНИС** *а.* مؤنس||مونس унсгирифта; ҳамдам, ҳамсӯҳбат, дӯсти наздик.

Ин чӣ ҳамдам, чӣ ҳамнишин, чӣ қарин,
Ин чӣ мӯънис, чӣ ҷон, чӣ ғамхорест!
*Камоли Хуҷандӣ*

[Хурӯс] фарьёд бардошт, ки ман мӯниси бедоронам ва муаззини шабзиндадорон. *Ҷомӣ*

Омадӣ, ҷону дилу дида нисорат бодо,
Чун будӣ мӯниси ҷон, хоб ҳаром аст имшаб. *Махфӣ*

**МӮЪРИЗ** *а.* معرض эъророзкунанда, рӯгардонанда.

Вай ҳамвора мунзавӣ ва мунқатеъ мебуда ва аз мухолатати аҳли дуньё мӯъриз. *Ҷомӣ*

Ҳар оина ҳар кӣ аз дуньё мӯъриз бошад, дуньё низ аз вай рӯгардон хоҳад буд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ва халқ аз мухолатати ӯ мӯъриз бошанд.
*Аҳмади Дониш*

**МӮЪСИР** *а.* معسر дар усрат монда, тангдаст, камбағал, мӯҳтоҷ.

Аворифи ӯ ба мусиру мӯъсир тааддӣ накунанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Аз саводи шаб бурун орад наҳор,
В-аз кафи мӯъсир бирӯёнад ясор. *Румӣ*

**МӮЪТАБАР** *а.* معتبر соҳиби эътибор ва обрӯ, боэътибор.

Ва аз бозоргоне мӯътабар шунидам, ки басе сароҳо аст дар Миср, ки дар ӯ ҳуҷраҳост ба расми мустақил. *Носири Хисрав*

Дар айёми таҳсилашон чанд нафар соҳибтабъони мӯътабар ... ҳамвора ба ҳамдигар махлуту маҳшур буданд. *Садри Зиё*

**МӮЪТАД(Д)** *а.* معتد ба ҳисоб гирифта, ба эътибор гирифташуда, шумурдашуда.

**МӮЪТАДДУН-БИҲ(И)** *а.* معتدبه қобили эътибор, аҳамиятнок.

Назди эшон ба вузӯҳ пайваст, ки дигар чизе мӯътаддун-биҳи аз вай ҳосил намешавад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МӮЪТАДДУН-БИҲО** *а.* معتدبها (чизҳои) қобили мулоҳиза, қобили ба эътибор гирифтан, аҳамиятнок.

... Мутазаммини фавоиди мӯътаддун-биҳост.
*«Равзат-ус-сафо»*

**МӮЪТАДИЛ** *а.* معتدل **1.** дар ҳадди эътидол, дар ҳолати миёна, аз ғайри ифроту тафрит.

Ёре алҳақ, чунон ки дил хоҳад,
Дил ҳама чизи мӯътадил хоҳад. *Низомӣ*

Ҳар ду ҷониб нигоҳ хоҳад дошт,
Ҳар киро ҳаст мӯътадил хӯе. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҳавои мӯътадил** ҳавои форами гуворо (на гарму на сард).

Ман ба ҳавои қоматат умри дароз ёфтам,
З-он ки ҳамеша кардаам касби ҳавои мӯътадил.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* дуруст, солим.

Сурати некӯ ба мизоҷи мӯътадил хабар медиҳад ва чун тарбияти ӯ карда шавад, ахлоқи ӯ некӯ шавад. *«Нигори дониш»*

Аз кафи шамшери туст мӯътадил аркони мулк,
З-он ду агар кам кунӣ, мулк шавад нотавон *Хоқонӣ*

**МӮЪТАЗИЛ** *а.* معتزل **1.** азлшуда, бекоршуда; дурӣ гузида, гӯшанишин; **махлӯъ ва мӯътазил** бекоршуда ва гӯшанишин.

Баъд аз фавти ам бар сарири подшоҳӣ нишаст ва дар шавволи ҳамин сол махлӯъ ва мӯътазил гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** пайрави маслаки мӯътазила.

**МӮЪТАЗИЛА** *а.* معتزله яке аз маслакҳои фалсафӣ дар ислом, ки пайравонаш ба баъзе аҳкоми дин аз нуқтаи назари рационалӣ нигоҳ кардаанд.

**МӮЪТАКИФ** *а.* معتکف гӯшанишин, хилватнишин, танҳонишин.

Он ки дар савмиа чил сол шаб овард ба рӯз,
В-ин замон мӯътакифи дайри муғон аст, — манам.
*Ҳилолӣ*

Вақти он шуд, ки иқомат ба хароботи кунам,
То ба кай мӯътакифи гӯшаи масҷид бошам.
*Камоли Хуҷандӣ*

То кай чу шӯъла мӯътакифӣ дар канори санг,
То кай чу мӯҳра мукганифӣ дар даҳони мор?
*Шоҳин*

**МӮЪТАЛИФ** I *а.* مؤتلف улфатгирифта, унсгирифта, дӯсти наздик.

Он ду кас бо якдигар мӯъталиф ва мутааннис гарданд. *«Илми симиё»*

**МӮЪТАЛИФ** II *а.* معتلف **1.** алафхӯр, чаранда; **2.** ғизогиранда, сершаванда.

Гурба дар сӯрох аз он шуд мӯътакиф,
Қи аз он сӯрох ӯ шуд мӯъталиф. *Румӣ*

**МӮЪТАМАД** *а.* معتمد он ки ба вай эътимод ва бовар карда шудааст, мавриди эътимод, дилпуршаванда.

[Амир Садид] ... дар он шаб хазина ва дафина ҳама берун бурд ва ба дасти мӯътамадон ба ҷӯи Мӯлиён фиристод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маликзодаро бар ҳоли табоҳи вай раҳмат омад ва хилъату неъмат дод ва мӯътамадеро бо вай бифиристод. *Саъдӣ*

**МӮЪТАМАДУЛҚАВЛ** *а.* معتمدالقول он ки қавли ӯро бовар мекунанд, ростқавл, содиқулқавл.

[Элчӣ] дар миёни эшон дӯсте аз они худ ёфт, ки мӯътамадулқавл буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МӮЪТАМАДУН-АЛАЙҲ** *а.* معتمدعلیه он ки ба вай эътимод ва бовар доранд, шахси мавриди эътимод.

Ҳамчунон наҷми саодаташ дар тараққӣ буд, то ба авҷи иродат бирасид ва муқарраби ҳазрати султон ва мӯътамадун-алайҳ гашт. *Саъдӣ*

Шоҳ ӯро вазири мутлақулъинон сохта дар умури дуньявӣ мӯътамадун-алайҳ гардонид.
*«Таърихи Фаришта»*

**МӮЪТАМАН** *а.* مؤتمن лоиқи бовар, мавриди бовар, мавриди эътимод, амин.

Қоршинос гуфт: На ҳар мусташоре мўътаман бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба ҳеҷ ҳодиса нуқсон нагирад аз паи он-к
Бар ў қазову қадар посбони мўътаман аст.
*Муиззӣ*

Рутбату тамкини садри мўътаман
Ҳамчу қадру ҳимматаш бемунтаҳост. *Анварӣ*

**МЎЪТАРИФ** *а.* معترف эътирофкунанда, иқроркунанда; муқир.

Беҳ ки ба бечорагӣ аз ҷони хеш
Мўътариф оем ба нуқсони хеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Афозил ба тақаддуми вай [Адиб Собир] мўътарифанд, чунон ки Анварӣ вайро бар худ тарҷеҳ карда, он ҷо, ки теъдоди камолоти худ мекунад. *Ҷомӣ*

Сухани ў бипурсиданд ва иқрор намекард ва ўро чўб заданд ва мўътариф шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МЎЪТАСАМ** *а.* معتصم **1.** чизе ё касе, ки аз вай ёрӣ ва паноҳ меҷўянд, паноҳгоҳ.

Хона дар кўи вафо гир бад-он,
Ки туро ҳабли матин мўътасам аст. *Хоқонӣ*

Даст ба фитроки истинои ту дарзад,
Мўътасами мулк кард ҳабли матинро. *Анварӣ*

**2.** сазовори бовар ва пайравӣ.

Ҳамчунин то ҳафт батн, эй булкарам,
Мешумар ту з-ин ҳадиси мўътасам. *Румӣ*

**МЎЪТАФИК** *а.* مؤتفک дурўғгў.

Корвоне дид аз дур он малик,
Гуфт миреро, ки рав, эй мўътафик. *Румӣ*

**МЎЪТАҚ** *а.* معتق озод кардашуда; ғуломи озод кардашуда.

Зинда карда мўътақу дарбони ту
Ин ҷаҳону он ҷаҳон бар хони ту. *Румӣ*

**МЎЪТАҚАД** *а.* معتقد эътиқод; ақида; мулоҳиза.

Ҳалокухон бо аркони давлат ва аъёни ҳазрат дар боби он азимат машварат мекард ва ҳар як ба ҳасаби мўътақади хеш чизе мегуфтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МЎЪТАҚАДОТ** *а.* معتقدات *ҷ.* **мўътақад.**

Ҳеҷ офаридаи дигарро назди ў роҳ набуд, илло бахшиёнро, ки шабонрўзӣ мулозим мебуданд ва ба баҳси мўътақадот машғул. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МЎЪТАҚАДУН-ФИҲИ** *а.* معتقدفیه он ки бар вай эътиқод ва бовар карда мешавад.

Наврўз ба вақти азимати Хуросон чун медонист, ки подшоҳи ислом бо ў беиноят аст, Садриддин писари шайхулисломи Ҳирот, ки мўътақадун-фиҳи буд, ба бандагии ҳазрат фиристода. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МЎЪТАҚИД** *а.* معتقد эътиқодманд, боваркарда, эътиқодкарда.

Аҳли он хитта мурид ва мўътақиди ў шуда буданд. *Авфӣ*

Ду ҷоҳил ба ҳам муттаҳид нестанд,
Раҳи ақлро мўътақид нестанд. *Ҷомӣ*

Яке аз таломизаашон мўътақиди Бедил буд. *Садри Зиё*

**МЎЪТОД** *а.* معتاد **1.** одаткарда, хўгирифта.

Бо ҳусни илтифоти ту мўътод гаштаем,
Бар мо макун убур тағофул кунон-кунон. *Ҷомӣ*

Ба неши заҳри фироқаш зи бас ки мўътодем,
Ба назди мо чи дами мору чи думи ақраб! *Туғрал*

**2.** одат.

Наврўз, чунон ки мўътоди ў буд, овозаи касрати лашкар меандохт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Рўзе бар хилофи мўътод таом ба ҳангом нарасид. *Садри Зиё*

**маъҳуду мўътод** мувофиқи расму одат.

Чунончи маъҳуду мўътод аст, ба лавозими ҷашну тўй иштиғол намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**бар мўътод** аз рўи одат.

Дар он шаб шароби зиёд ниҳода бар мўътод бар малик паймуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**берун аз мўътод** берун аз одат.

Бинӣ туву дигарон набинанд,
Ҳар сў нуре бирун зи мўътод. *Шамси Табрезӣ*

**МЎЪТӢ** *а.* معطی атокунанда, бахшанда.

Бешӣ зи мўътиёну кам аст аз атои ту
Андешаи муҳосибу андозаи шумор. *Муиззӣ*

Он мўътие, ки рўзу шаб аз баҳри номи нек
Дар пўзишу муруввату дар додани атост... *Фаррухӣ*

**МЎЪҚАД** *а.* معقد гиреҳбандшуда.

Бо базли дасти бахшиши ў абр мудхал аст,
Бо сайри барқи хотири ў барқ мўъқад аст. *Анварӣ*

**МЎЪҶАБ** *а.* معجب худбин, худписанд.

На гирифтор омадӣ ба дасти ҷавоне мўъҷаби хирарое, сартеҳи сабукпое, ки ҳар дам ҳавасе пазад ва ҳар лаҳза рое занад. *Саъдӣ*

**МЎЪҶИЗ** *а.* معجز **1.** оҷизкунанда; **2.** коре, ки инсонҳо аз иҷрои он оҷизанд; кори хайратовар, аҷибу ғариб; кори хориқул-оддае, ки гўё анбиё ва пайғамбарон мекардаанд.

Асо баргирифтан на мўъҷиз бувад,
Ҳаме аждаҳо кард бояд асо. *Унсурӣ*

Ҷамолат мўъҷизи ҳусн аст, лекин
Ҳадиси ғамзаат сеҳри мубин аст. *Ҳофиз*

Ҷон диҳад чун мўъҷизи Исо ба ҳангоми сухан
Лаҳҷаи лаъли лаби ў мурдаи садсоларо. *Туғрал*

**МЎЪҶИЗА** *а.* معجزه *ниг.* **мўъҷиз.**

Пайғамбаре ба Чин шуд, ўро Монӣ гуфтандӣ ва мўъҷизаи ў санъати тасвир будӣ. (2) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**МЎЪҶИЗБАЁН** معجزبیان **1.** он кӣ дар камоли фасоҳат ва балоғат шеър мегўяд; **2.** шеъре ки дар камоли фасоҳат ва балоғат гуфта шудааст.

Чунон густурам шеъри мўъҷизбаён,
Ки сирри Алӣ оҷизояд аз он. *Шоҳин*

**МЎЪҶИЗНАМО** معجزنما мўъҷизаовар, мўъҷизанишондиҳанда.

Гард аз ялон барораду афғон зи пурдилон
Аз гарди роҳ бозуи мӯъҷизнамои ту. *Убайди Зоконӣ*

**МӮЪҶИЗОТ** *а.* معجزات ҷ. **мӯъҷиза.**

Қалам дар банонат асои Калим аст,
Намояд ҳаме мӯъҷизоти маориб. *Манучеҳрӣ*

Насими бод дар эъҷози зинда кардани хок
Бибурд оби ҳама мӯъҷизоти Исоро. *Анварӣ*

**МӮЯ** مویه гирья, навҳа, нолаи ҳазин.

Намози шоми ғарибон чу гирья оғозам,
Ба мӯяҳои ғарибона қисса пардозам. *Ҳофиз*

Аз мӯя чу мӯ, зи нола чун нол
Мерафт назорагӣ зи дунбол. *Шоҳин*

**мӯя кардан** мӯидан, гирья ва нола кардан.

Қанад мӯи мушкин зи сар тор-тор,
Кунад мӯя бар хештан зор-зор. *Ҷомӣ*

◇ **Мӯяи зол** *мус.* номи як оҳанги қадимӣ.

Ба лафзи порсию чинию Ҳумохисрав,
Ба лаҳни «Мӯяи зол»-у қасидаи луғзӣ. *Манучеҳрӣ*

**МӮЯГАР** مویه گر навҳагар, гӯяндазани гирьёнанда дар рӯзи мотам, овозандоз.

Ҳар он мом, к-ӯ чун ту зояд писар,
Кафандӯз хонемашу мӯягар. *Фирдавсӣ*

Охир ин разм мӯягар нагузошт,
Хун сияҳпӯш гашту мотам дошт. *Бедил*

**МӮҲДАС** *а.* محدث нав пайдошуда, тоза ҳодисшуда, нав рӯйдода; нав.

Ҳама ҳам мӯҳдасанду ҳам қадиманд,
Ҳама ҳам ҷоҳиланду ҳам ҳакиманд. *Носири Хисрав*

Дар Арафот хаймаи бузург бизад ва он ҳам расме мӯҳдас буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба воситаи даъвати ту ва ин дини мӯҳдас, ки овардай, халал дар умури мамлакат пайдо шуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**мӯҳдас сохтан** бино кардан.

[Ҳалокухон] ... дар тамоми мамолик калисоҳо мӯҳдас сохта. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**МӮҲКАМ** *а.* محكم **1.** маҳкам, мустаҳкам, устувор.

*Санг кашиданди, то қондаи хона мӯҳкам карданд. «Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бихандид, к-ин қалъаи хуррам аст,
Валекин напиндорамаш мӯҳкам аст. *Саъдӣ*

Он нукта, ки ишқи ӯ аз он хост,
Бас мӯҳкаму муставию аълост. *Шамси Табрезӣ*

**2.** сахт, шиддат.

Забондоне омад ба соҳибдиле,
Ки мӯҳкам фурӯмондаам дар гиле:
Яке сифларо даҳ дирам бар ман аст,
Ки донге аз ӯ бар дилам даҳ ман аст. *Саъдӣ*

Харчанг хештанро бар гардани моҳихор афганд ва ҳалқи ӯ мӯҳкам фушурдан гирифт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** *маҷ.* (одами) пухта, ботаҷриба.

Басе тараддуд ва тафаҳҳус кардем, ӯро наёфтем, ҳоло ки ин луғзи вайро шунидем, ба хотир расид, ки вай мӯҳкам касест, ки шеъре бад-ин латофатро бо иншои бад-ин матонати мутаносиб ҷамъ карда. *Восифӣ*

**МӮҲКАМҶОН** محكم جان сахтҷон, тобовар ба сахтӣ; сахт, қавӣ.

Дами ӯ ҳамчу Исӣ одамҷон,
Аҳди ӯ ҳамчу Хизр мӯҳкамҷон. *Саноӣ*

**МӮҲЛАТ** *а.* مهلت **1.** таъхир, даранг.

[Падару модар] ҳар як ба ҷонибе рафта буданд ва дар омадани эшон мӯҳлате воқеъ шуда буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва агар дар аҷали мавъуд мӯҳлат бувад, шахс аз коми аждаҳо ва даҳони гирдоби ҷонфарсо раҳой ёбад. *Аҳмади Дониш*

**2.** вақти муайян, муддати муайян, фурсат.

Чунон ки мо андар ин боб китобе хоҳем кардан, агар замона мӯҳлат диҳад. *Ибни Сино*

**мӯҳлат хостан** дароз кардани вақти иҷрои кореро пурсидан, ба қафо андохта шудани иҷрои кореро талаб кардан.

Хотун [кас] ба туркон фиристод ва аз эшон ёрӣ хост ва кас ба Убайдулло фиристод ва ҳафт рӯз мӯҳлат хост. *«Таърихи Наршахӣ»*

**МӮҲЛИК** *а.* مهلك ҳалокатовар, марговар; хатарнок.

Дар роҳҳои мӯҳлики бохавфу бериҷо
Ҷуз исмати ту бадрақаи корвон намонд. *Ломеӣ*

Чунон менамояд, ки киштии ҳаёт дар ин гирдоби мӯҳлик ғарқ хоҳад шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳаст мӯҳлик, чу ба омос кашад истисқо,
Аҷаб аз зиндагии шайхи музаххам дорам. *Шоҳин*

**МӮҲМАЛ** *а.* مهمل **1.** бе эътибор гузошташуда, тарк кардашуда; аҳамият надодан.

Султон муҳиммоти он навоҳӣ мӯҳмал гузошта, дар арсаи чанд рӯз ба Ғазнин нузул кард ва ҷамъе анбӯҳу лашкаре бошукӯҳ фароҳам овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**мӯҳмал ва муаттал** беаҳамият, беэътибор ва бекору матрук.

Он қасаба аз ибтидои вусули лашкари муғул боз мӯҳмал ва муаттал монда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** саҳл ва беаҳамият шумурдашуда.

Ҳалоки мо чунон мӯҳмал гирифтанд,
Ки қатли мӯр дар пои саворон. *Саъдӣ*

**МӮҲМАЛА** *а.* مهمله бемаънӣ, беҳуда.

Аз ваҷҳи тасмия ва маънои он истифсорҳо карданд, аз алфози мӯҳмала буданаш тааҷҷубҳо намуданд. *Садри Зиё*

◇ **ҳуруфи мӯҳмала** ҳарфҳои бенуқтаи алифбои арабӣ.

**МӮҲМАЛАБОФ** مهمله باف сафсатагӯй, беҳудагӯй.

Пуду тори суханам канд зи девонагият,
Худ ба ҳарф о, даҳани мӯҳмалабофат бинам. *Савдо*

**МӮҲМАЛОТ** *а.* مهملات суханҳои беҳуда ва бемаънӣ.

Ӯро гӯянд, ки ҳадди худро донад ва ин тавр мӯҳмалот нагӯяд. *Восифӣ*

Ӯро ёро набуд, ки он мӯҳмалотро бар забон гузаронад. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮҲМАЛӢ** مهملی бемаънигӣ, беҳудагӣ, корҳои бемаънӣ.

Амир Абдулаҳадхонро расм чунин буд, ки илова ба соири мӯҳмалиҳо ҳар сол як мартаба озими

мамолики Расӣ (Россия) гашта, пулҳои ба чандин масхарагӣ ҷамъ шудагиро ба ҳазор расвоӣ сарф карда меомад. *Садри Зиё*

**МӮҲР** مهر 1. олати филизӣ, ки ба рӯи он исми шахс ё ҷое канда шудааст ва рӯи коғаз, мактуб ва фармонҳо ба ҷои имзо пахш карда мешудааст, хотам.

Зи ҳар чиз ганҷе бифармуд шоҳ —
Зи мӯҳру зи теғу зи тахту кулоҳ. *Фирдавсӣ*

Эй туро дар синаи ҳар зарра пинҳон розҳо,
Дар миёни мӯҳри хомӯшӣ гиреҳ овозҳо. *Соиб*

**мӯҳр задан** мӯҳр пахш кардан бар коғаз; 2. нақши хотам, нақше, ки баъд аз задани мӯҳр бар рӯи коғаз ва ғ. мемонад.

Маро гуфт: Киштӣ марон, то нахуст
Ҷавозе биёбӣ ба мӯҳрам дуруст. *Фирдавсӣ*

Ман он наям, ки диҳам нақди дил ба ҳар шӯхе,
Дари хазона ба мӯҳри туву нишонаи туст. *Ҳофиз*

Мӯҳри меҳри ту бар нигини дил аст,
Тоҷи аҳди ту бар сари ҷонам. *Анварӣ*

3. як дона пули сиккадор.

Ғиёсуддин ... қарор дода буд, ки ҳар шаб сад мӯҳр тилло дар зери болини ӯ ниҳода алассабоҳ ба аҳли истеҳқоқ дода бошанд.
*«Таърихи Фаришта»*

◇ **мӯҳри зар** *кинояи аз* офтоб.

З-он мӯҳри зар ба пеши Тарозу шараф гирифт,
К-он ҷой вазни мушк ба кофур ҳамбар аст.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**мӯҳр задан** *чизеро* маҳкам кардан, бастан.

Даҳони табларо зад мӯҳре аз мум,
Ки беҳ бошад даҳони табла махтум. *Ҷомӣ*

Савдои ҷунун бурд маро сӯи харобот,
Зад ғайрати ӯ мӯҳри хамӯшӣ даҳанамро. *Ғиёсӣ*

**мӯҳри абад бар даҳон ниҳодан** а) ҳамеша хомӯш будан; б) мурдан.

Бикшой лаб ба пурсиши ман, к-аз ғамат маро
Наздик шуд, ки мӯҳри абад бар даҳон ниҳам.
*Шоҳӣ*

**мӯҳри ях бар зар ниҳодан** кору ҳаракатҳои беманфиат ва ташаббуси бефоида кардан.

Тавонӣ мӯҳри ях бар зар ниҳодан,
Фуқоъеро тавонӣ сар кушодан. *Низомӣ*

**мӯҳр аз лаб баргирифтан** лаб ба сухан кушодан.

Агар он ғунчадаҳон мӯҳр зи лаб баргирад,
Ҷигари ташнаи хуршед ба Қавсар гирад. *Соиб*

**мӯҳр аз ҳуққаи ёқут кушодан** лаб ба сухан кушодан, сухан сар кардан.

Мӯҳр бикшо зи ҳуққаи ёқут,
Рӯҳро ком бахшу дилро қут. *Ҷомӣ*

**мӯҳр бар даҳон (ё забон) будан (ё ниҳодан)** *кинояи аз* хомӯш будан; ба сукут водор кардан.

Ба сони савсан агар даҳзабон шавад Ҳофиз,
Чу ғунча пеши туаш мӯҳр бар забон бошад. *Ҳофиз*

Чун ғунчаи гул аст хамӯшӣ шиори ман,
Нанҳодааст мӯҳр касе бар даҳон маро. *Саидо*

**мӯҳр бар лаб доштан** хомӯш будан.

Ба ранге кард васлат нома таҳрир,
Ки аз вай мӯҳр бар лаб дошт тақрир. *Ҳозиқ*

**мӯҳри хомӯшӣ бар (ё андар) лаб ниҳодан (ё задан)** аз сухан лаб бастан, хомӯш шудан.

Сангпушт гуфт: ... Албатта мӯҳри хомӯшӣ бар лаб ниҳода, муарризи ҷавоби ҳеҷ офаридае нахоҳам шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Нишони пои ту моро далели ҳайрат шуд,
Задем мӯҳри хамӯшӣ чу ғунча андар лаб. *Туғрал*

**мӯҳр бар лаби** *касе* **ниҳодан** манъи сухангӯӣ намудан, ба хомӯшӣ водор кардан.

Мо чу воқиф гаштаем аз чуну чанд,
Мӯҳр бар лабҳои мо бинҳодаанд. *Румӣ*

**МӮҲРА** مهره 1. яке аз устухонҳои (фиқраҳои) миёни тахтапушт ва гардан.

Аз он ҷумла ҳафт мӯҳраҳои гардан аст ва дувоздаҳ мӯҳраҳои пушт аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳамон гардани шоҳи Мозандарон
Ҳама мӯҳра бишкан ба гурзи гарон. *Фирдавсӣ*

2. донаи шоҳмот, нард ва ғ.

Ба шашхона нашуд комаш муяссар,
Наёмад мӯҳрааш берун зи шашдар. *Ҷомӣ*

Ба каф гирифта равон нақд ошиқи содиқ,
Куҷост нақд-бибозад ба мӯҳраи ту ҳариф. *Шоҳин*

3. донаи ба ришта кашидашуда.

Гузаштанд, мо низ ҳам бигзарем,
Ки чун мӯҳраи иқди якдигарем. *Низомӣ*

**мӯҳраи каҳрабой** санги каҳрабо.

Рабудандаш он девсорон зи ҷой
Чу каҳбаргро мӯҳраи каҳрабой. *Низомӣ*

4. асбоби сайқалдиҳии коғаз баъд аз оҳор додан; **мӯҳра даромудан** сайқал додан.

Ман, ки мӯҳра ба худ даромудам,
Сар ба мӯҳри ризои ӯ будам. *Низомӣ*

5. дона ва кулӯлаи гилӣ ё сангӣ, ки ба ҷои тир бо камонгурӯҳа ғурронда мешудааст.

Хост аввал камонгурӯҳа чу бод
Мӯҳрае дар камонгурӯҳа ниҳод. *Низомӣ*

6. моддае, ки ба эътиқоди авом дар сари мор қарор дорад ва чун подзаҳр ба моргазидагон шифо мебахшад.

Чу *аз ман баршудӣ чун мӯҳра аз мор*,
Ман аз гул дур мемонам, ту аз хор. *Низомӣ*

Беҳтарин ҷое ба дасти бадтарин қавме, к-аз ӯ
Мӯҳраи ҷондору андар мағзи сӯъбон дидаанд.
*Хоқонӣ*

◇ **мӯҳраи афъӣ (ё афъо)** а) як навъ санге будааст, ки гӯё аз даҳони мори афъӣ мегирифтаанд; б) *кинояи аз* зулф.

Ба ғунчаи ту шакарханда нашъаи бода,
Ба сунбули ту дури гӯш мӯҳраи афъо. *Рӯдакӣ*

**мӯҳраи зар** *кинояи аз* офтоб.

Бози кабуд аст чарх болзанон дар ҳаво,
Мори сафед аст субҳ мӯҳраи зар дар қафо.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**мӯҳраи каҳрабогун** *кинояи аз* замин.

Макун зери ин лоҷвардӣ бисот
Ба ин мӯҳраи каҳрабогун нашот. *Низомӣ*

**мӯҳраи лоҷвард** *кинояи аз* осмон.

Биёмӯз аз ин мӯҳраи лоҷвард,
Ки бо сурх сурх асту бо зард зард. *Низомӣ*

**мӯҳраи сапеду сиёҳ** *кинояи аз* рӯз ва шаб.

З-ин дуто мӯҳраи сапеду сиёҳ,
Ки бар ин сабз тахти нард гузашт... *Хоқонӣ*

**мӯҳраву тос** *кинояаз* дуньё.

Дасте натавон бурд, Камол, аз фалаку меҳр,
Модом ки бозичаи ин мӯҳраву тосӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**мӯҳра баровардан** *кинояаз* ҳунар ва корнома нишон додан, тадбир ба кор бурдан.

Чӣ мӯҳра барорем аз меҳру кин,
Ба ин чин, ки омад бар абрӯи чин. *Низомӣ*

**мӯҳра барчидан** [а) *кинояаз* кандани алоқаи дӯстӣ.

Иттифоқан хилофи табъ аз вай ҳаракате бидидам, ки написандидам, доман аз ӯ барқашидаму мӯҳра барчидам. *Саъдӣ*

б) *кинояаз* хотима додан, монда рафтан, канор гирифтан.

Он ки хуршед мӯҳра барчинад,
Гар дар абрӯи ӯ бибинад чин. *Заҳири Форьёбӣ*

**МӮҲРАБОЗ** مهره‌باز *кинояаз* фиребгар.

Гузар бар меҳр кун чун дилнавозон,
Ба ман бозӣ макун чун мӯҳрабозон. *Низомӣ*

**МӮҲРАБОЗӢ** مهره‌بازی *кинояаз* фиребу найранг.

Ба море чу ман мӯҳрабозӣ макун,
Набард ор, найрангсозӣ макун. *Низомӣ*

Бидон, эй ҷавонбахти равшанзамир,
Ки дар мӯҳрабозист гардуни пир. *Хоҷу*

Ман умр дар наззораи мӯҳрабозии чархи шӯъбадаангез талаф сохтаам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**МӮҲРАКАШ** مهره‌کش он ки коғаз ва дигар чизҳоро бо мӯҳра ҷило медиҳад.

Нури басар дод, ки бино шудем,
Мӯҳракаши ҳуққаи мино шудем. *Хисрави Деҳлавӣ*

**МӮҲРАҚ** *а.* محرق оташгирифта; сӯхта, сӯзонидашуда.

Дев дуздона сӯи гардун равад,
Аз шиҳобаш мӯҳрақу матъун шавад. *Румӣ*

**МӮҲРБАНД** مهربند устои мӯҳрсоз, мӯҳркан.

Дилаш кач ҳамчу нақши мӯҳрбандон,
Вале зоҳир ба акси зоҳири он. *Ҳозиқ*

**МӮҲРИҚ** *а.* محرق сӯзонанда; сӯзанда, сӯзон.

Он ҳакимак зи ҷаҳлу истинкор
Гуфт: Биттабъ мӯҳриқ омад нор. *Ҷомӣ*

**нори мӯҳриқ** оташи сӯзон.

Он шоҳи машриқро бигӯ в-он нори мӯҳриқро бигӯ,
В-он мири мушфиқро бигӯ: Ёрон саломат мекунанд. *Шамси Табрезӣ*

**таби мӯҳриқ** таби сӯзон.

Бибурдам зи субҳи фурӯзанда об,
Бибастам таби мӯҳриқи офтоб. *Хоҷу*

**МӮҲСИН** *а.* محسن 1. эҳсонкунанда, соҳиби хайрот, некӯикунанда, некӯкор.

Ҳадьяи шоир чӣ бошад, — шеъри нав,
Пеши мӯҳсин оварад, бинҳад гарав. *Румӣ*

Ҳамдами нодон туро нодон кунад,
Ҳамдами мӯҳсин туро эҳсон кунад. *Шоҳидӣ*

2. хушрӯкунанда, ба ҳусну тароват дароранда.

Ба қавле шароб... мӯҳсини лавни бashараи инсонист. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮҲТАВӢ** *а.* محتوی эҳтивокунанда, фарогиранда, дарбар гиранда; дорои...

Шеъре кард муштамил бар интиқоли мулк аз Марвониён бар Аббосиён ва мӯҳтавӣ бар зулми банӣ-Умайя ... *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ин рисола мӯҳтавист бар се фасл.
*Аҳмади Дониш*

Замини эшон ҳама обшор, муштамил бар гулу гулзор ва мӯҳтавӣ бар анвои фавокеҳу асмор.
*Аҳмади Дониш*

**МӮҲТАДӢ** *а.* مهتدی ҳидоятшаванда; ба роҳи рост рӯ оварда, роҳи ростро ёфта, ба роҳи рост далолатшуда.

Дар шарҳи ишқ ҳар чӣ ба ҷуз май залолат аст,
Хуш он ки шуд ба шореи майхона мӯҳтадӣ. *Ҷомӣ*

Дар мабодии ҳол ва авоили иштиғол ба найли мушкилоте, ки азҳони мунҳиён аз идроки он қосир буданд, мӯҳтадӣ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮҲТАЗИР** *а.* محتضر (одами) ҷонканда, дар ҳолати назъ, дар ҳолати ҷонканӣ.

Бар ман хабар расид, ки шуд мӯҳтазир рақиб,
Кардам дуои хуш, ки аз ин ҳам батар шавад.
*Шоҳин*

**МӮҲТАМАЛ** *а.* محتمل коре, ки ба рӯй доданаш эҳтимол меравад, эҳтимолрафта, эҳтимолӣ.

Хирад ба шеъри ту, Шоҳин, аз он бувад волеҳ,
Ки як ҳадису ҳазораш нукоти мӯҳтамал аст.
*Шоҳин*

**МӮҲТАМИЛ** *а.* محتمل бардорандаи бор, таҳаммулкунандаи бор; тоқаткунанда, сабркунанда.

Эй ки бе дӯст ба сар гар битавонӣ, ки барӣ,
Шояд ар мӯҳтамили бори гаронаш бошӣ. *Саъдӣ*

**МӮҲТАМӢ** *а.* محتمی 1. ҳимоятшаванда; 2. парҳезкунанда, худдорикунанда.

Марде будааст аз тановули муҳиммот мӯҳтамӣ.
*Авфӣ*

**МӮҲТАРАМ** *а.* محترم соҳиби эҳтиром, он ки ӯро эҳтиром мекунанд; боэътибор.

Бо ин ҳама ҳар он ки на хорӣ кашид аз ӯ,
Ҳар ҷо ки рафт, ҳеҷ касаш мӯҳтарам надошт.
*Ҳофиз*

Чӣ гуна хор кунад чарх он азизеро,
Ки ишқ дар ҳарами васл кард мӯҳтарамаш.
*Фонӣ*

**МӮҲТАРИЗ** *а.* محترز эҳтирозкунанда, боэҳтиёт, парҳезкунанда; худдорикунанда; ҳушьёр.

Муш гуфт: Ҳоло маслаҳати вақт дар он мебинам, ки ман аз ту пурҳазар бошам ва ту аз сайёд мӯҳтариз бошӣ! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ман ҳама ҷо аз ӯ мӯҳтариз будам ва дур мерафтам, то ба нахлистоне расидам, ки аз ободонӣ дур буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**муҷтанибу мӯҳтариз** иҷтинобкунанда, каноргиранда ва парҳезкунанда.

Аз тариқи эҳмолу иғфол муҷтанибу мӯҳтариз бошӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**МӮҲТАРИС** *а.* محترص **1.** таҳрискунанда, афзояндаи ҳирс ва тамаъ.

Шараҳ ва ҳирс ӯро боис ва мӯҳтарис омад, ки эшонро ғорат кунад. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** ҳарис, тамаъкор, озманд.

**МӮҲТАРИФ** *а.* محترف пешавар, косиб, ҳунарманд.

Табъи тези дурбини мӯҳтариф
Чун хари пираш бубин охир хариф. *Румӣ*

**МӮҲТАРИФА** *а.* محترفه пешаварон, косибон, аҳли ҳирфа.

Охируламр қалъа низ мустахлас шуд ва [муғулҳо] мӯҳтарифаи бисьёр асир карданд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

[Ҷамшед] гуфт, ки мӯҳтарифа ва синоиро дилҷӯӣ намоянд. «*Равзат-ус-сафо*»

**МӮҲТАРИҚ** *а.* محترق сӯхташаванда.

Бирҷис мӯҳтариқ шуд, хуршед доғ гирифт,
Моҳӣ тапиду моҳ бар авҷи само гирифт. *Савдо*

**МӮҲТАСАР** *а.* محتصر ба иҳота афтода, дар мӯҳосара монда.

Ва бо даҳ мард аз хавосси худ бар ҷое мӯҳтасар монда буд.*

**МӮҲТАСИБ** *а.* محتسب *таър.* назораткунанда ба иҷрои аҳкоми шариати ислом; назораткунанда ба риоя карда шудани тартибу қоида дар бозор, ба дурустии сангу тарозу ва ғ.; дар Бухорои кӯҳна иҷрокунандаи ин вазифа раис номида мешуд.

Мӯҳтасиб он мастро мезад ба зӯр,
Мард гуфт: Эй мӯҳтасиб, кам кун ту шӯр! *Аттор*
Гаҳ намак резад ба хум, гаҳ бишканад паймонаро,
Мӯҳтасиб то чанд дар шӯр оварад майхонаро? *Ҳилолӣ*

**МӮҲТАСИБИ** محتسبی амали мӯҳтасиб.

Инсофи ту мисрест, ки дар растаи ӯ дев
Назм аз ҷиҳати мӯҳтасибӣ дода дунонро. *Анварӣ*

**МӮҲТАШАМ** *а.* محتشم **1.** боҳашамат; соҳиби хашам ва хидматгорони бисьёр.

Анварӣ бар дари мадраса нишаста буд, дид, ки марде мӯҳташам бо ғулому аспи бисьёр ва асосияи тамом мегузарад. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Он қавми мӯҳташамро аз ғуруру касрати аъвону ансор ва хайлу хашами бисьёр кӯҷо дар хотир мегузашт... «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** бузург, боиқтидор, соҳиби давлату мартаба.

Ҳаргиз надиҳад хурдманишро бари худ роҳ,
Қ-аз хурдманиш мӯҳташамонро ҳадасон аст. *Манучеҳрӣ*

Бирафтанду гуфтанд, омад фақир,
Тани мӯҳташам дар либоси ҳақир. *Саъдӣ*

**3.** бошукӯҳ, обод.

Дахли ӯ он гаҳе, ки кам бошад,
З-ӯ яке шаҳр мӯҳташам бошад. *Низомӣ*

**4.** соҳиби иззату ҳурмат.

Зи каҷгӯӣ суханро қадр кам гашт,
Қасе, к-ӯ ростгӯ шуд, мӯҳташам гашт. *Низомӣ*

Чаро ӯ мӯҳташам, мо хор бошем,
Чаро ӯ ёру мо ағьёр бошем? *Нозим*

**МӮҲТАШАМЗОДА** محتشمزاده писари одами бузург ва ё давлатманд.

Мӯҳташамзодае аз нахвати ҷоҳ
Меҳиромид зарифона ба роҳ,
Ба такаббур қадаме бармедошт,
В-аз табахтур аламе меафрошт. *Ҷомӣ*

**МӮҲТАШАМНИҲОД** محتشمنهاد мӯҳташамсиришт, бузургвортабиат, олиманиш.

Ба қаноат касе, ки шод бувад,
То бувад, мӯҳташамниҳод бувад. *Низомӣ*

**МӮҲТАШАМӢ** محتشمی бузургворӣ, баландмақомӣ; давлатмандӣ.

Шеҳнаи ин роҳ чу ғоратгар аст,
Муфлисӣ аз мӯҳташамӣ беҳтар аст. *Низомӣ*

**МӮҲТАҚИН** *а.* محتقن он кӣ шошбанд дорад; **мӯҳтақин кардан** бастан, банд кардан.

Чун баҳори замона бе дай нест,
Умрҳо ҷуз ҳабову лошай[ъ] нест,
Гарчи он гул бувад хушу тару нағз,
Мӯҳтақин кард кирме андар мағз. *Саноӣ*

**МӮҲТАҶИБ** *а.* محتجب он чи дар ҳиҷоб аст; пардапӯшшаванда, махфӣ ва пинҳоншаванда, пӯшида.

Чун Ҷамшеди хуршед дар тутуқи оли Аббос мӯҳтаҷиб гашт, амир Наср рӯй ба Марв овард. «*Равзат-ус-сафо*»

Бар воқифони асрори олами кавну фасод махфӣ ва мӯҳтаҷиб намонад... «*Таърихи Фаришта*»

**МӮҲТОЛ** *а.* محتال ҳилагар, маккор.

Аз писари Зубайр метарсам, ки марде маккору мӯҳтол аст. «*Равзат-ус-сафо*»

Дар ғояти зуҳур аст, ки он мӯҳтоли бадфиол дар намимаву ғаммозӣ ва ҳадиаву ҳаммозӣ ақли кулро бозӣ диҳад. *Восифӣ*

**МӮҲТОЛА** *а.* محتاله *муаннаси* **мӯҳтол.**

Ба хуш бош, ки роҳи басе муҷаррад зад,
Арӯси даҳр, ки маккораест мӯҳтола. *Ҷомӣ*

Фармуд, ки, эй фарзанд, воқиф бош, ки мӯҳтолаи дуньё фиреб надиҳад ва мурғи диламро дар доми ғурур наяфганад. *Восифӣ*

**МӮҲТОЛТАБЪ** محتالطبع ҳилагартабиат, маккорниҳод.

Дар зери он дарахт сӯрохи муше буд ҳарисниҳоди мӯҳтолтабъ. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**МӮҲТОЛФАН** محتالفن ҳилагар, фиребгар, маккор.

Баркашидаш, буд гурба ним ман,
Пас бигуфташ мард, к-эй мӯҳтолфан! *Румӣ*

**МӮҲТОҶ** *а.* محتاج ниёзманд, касе, ки ба чизе эҳтиёҷ дорад.

Зи бас к-аз дил фишондӣ хуни тоза,
Нагаштӣ чеҳрааш мӯҳтоҷи ғоза. *Ҷомӣ*

Дар тариқи нафъи худ кас нест мӯҳтоҷи далел,
Бе асо роҳи даҳан маълум бошад кӯрро. *Бедил*

... Ба мол садди фоқаи мӯҳтоҷон кунӣ. *Аҳмади Дониш*

**МӮҲЬӢ** *а.* محیی эҳъёкунанда, зиндакунанда.

Зоти ӯ мӯҳьии осори банӣ-Аббос аст,
Лек дар саффи ваѓо теѓ чу Ҳайдар гирад. *Бадри Чочӣ*

Шайх Шиҳобуддини мақтул, ки муҳьии русуми қудамои ҳукамост, дар Талвеҳот нақл мекунад... *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**МӮҲҶАБ** *а.* محجب пӯшида, дар ҳиҷоб; пинҳон.

Гуфт: Некӯтар тафаҳҳус кун, шаб аст,
Шахсҳо дар шаб зи нозир мӯҳҷаб аст. *Румӣ*

**МӮҶАБ** موجب *ниг.* муҷаб.

**МӮҶАЗ** *а.* موجز *ниг.* муҷаз.

**МӮҶИБ** *а.* موجب *ниг.* муҷиб I.

# Н

**Н** ҳарфи понздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ن; *ниг.* нун I 1.

**н²** *шакли кӯтоҳшудаи ҳиссачаи инкории* **на²**.

Ҳеҷ рӯзе маро ба сар н-омад,
То дилам ишқи ӯ зи сар нагирифт. *Анварӣ*

**НА** نه *ҳиссачаи инкорӣ.*

На рӯзи бузургӣ, на рӯзи ниёз
Намонад ҳаме бар касе-бар дароз. *Фирдавсӣ*

**на²** نه *ҳиссачаи инкории феълӣ.*

Умр шуду ишва ба дастам надод,
Дахл наю харҷи равон хуштар аст. *Анварӣ*

**НААМ** I *а.* نعم ҳа, бале, оре; *муқобили* **ло.**

«Наам» гуфту барҷасту бардошт гом,
Ки донист хулқаш алайҳиссалом. *Саъдӣ*

Суханони Язид шунида, забон ба ло ва наам накушод. *«Равзат-ус-сафо»*

**НААМ** II *а.* نعم чорпо (ҳамчун шутур, гову гӯсфанд).

**НАБАРД||НАВАРД** نبرد||نورد ҷанг, муҳориба, разм, корзор.

Басо раъно занон, к-ӯ шермард аст,
Басо марде, ки бо зан дар навард аст. *Низомӣ*

Дар ҳангоми набард ҷону молро беқадру қимат шумуранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**набард додан** ҷанг кардан.

Дил ба саъйи Насим дод набард,
Лашкари Зулфро парешон кард. *Мушфиқӣ*

**набард озмудан** ҷанг кардан.

Чу бо ӯ нашояд набард озмуд,
Ба чизи фаровонш бифреб зуд. *Асадӣ*

**НАБАРДА** نبرده далер, ҷанговар, шуҷоъ, диловар, баҳодур, паҳлавон.

**НАБАРДАҶАВОН** نبردهجوان паҳлавони ҷавон, ҷавони диловар.

Ҳамегуфт зор: Эй набардаҷавон,
Сарафрозу аз тухмаи паҳлавон! *Фирдавсӣ*

**НАБАРДГОҲ** نبرد گاه ҷои ҷанг, майдони ҷанг.

Аз канори набардгоҳи уфуқ
Чун ба дасти ѓуруб дод зимом... *Анварӣ*

**НАБАРДОЗМОЙ** نبردآزمای ҷанговари ботаҷриба, паҳлавони ҷангозмуда.

Набардозмое ҷаҳондида гуфт,
Ки пирӯзӣ он паҳлавонрост ҷуфт. *Низомӣ*

**НАБАС||НАБАСА||НАБИСА** نبس||نبسه||نبیسه духтарзода; писарзода; набера.

Гуфт: Абдулло набасаи Булаббоси Исфароинӣ [аст]. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Сифати зоти ӯ ҳамин на бас аст,
Ки расули худойро набас аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАБАЪ** *а.* نباء *ниг.* набо.

**НАБАҲРА** نبهره **1.** қалб ва носара (дар бораи пул, нуқра ва ѓ.); паст, ночиз.

Чу фазли мир Абулфазл бар ҳама маликон,
Чу фазли гавҳару ёқут бар набаҳра пашиз. *Рӯдакӣ*

Яксар набаҳра буд ба меъёри мардумӣ,
Аз дӯстии ҳар кӣ иёре гирифтаем. *Камоли Исмоил*

**2.** *маҷ.* пинҳон, пӯшида; чапѓалат.

Мутрибон медошт марду зан, ки эшонро аз роҳҳои набаҳра наздики вай бурдандӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**НАББОШ** *а.* نباش кафандузд, кафанкаш, касе, ки гӯрҳоро шикофта кафан медуздад.

Марди эсор бошу ҳеҷ матарс,
Ки натарсад зи ҳеҷ мурда наб(б)ош. *Аттор*

**НАББОШӢ** نباشی кафандуздӣ.

Маро ҳаваси наббошӣ дар сар афтодааст ва мусофирони сафари охиратро бараҳна мекунам. *Авфӣ*

**НАБЕРА||НАБЕР** نبیره||نبیر **1.** фарзандзода, фарзанди фарзанд, писарзода, духтарзода.

Паси пушти лашкар Каюмарсшоҳ,
Набера ба пеш андарун бо сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Бикуштӣ шаҳаншоҳро бе гуноҳ,
Набери ҷаҳондор Баҳромшоҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** халаф, намояндаи насле, давомдиҳандаи насле.

Набера(и) ҷаҳонҷӯй Гургин манам,
Ҳамон оташи тези Дарзин манам. *Фирдавсӣ*

**НАБЕҲ** *а.* نبیه ҳушёр, бедор, хабардор.

Ҳар яке аз дарди ѓайре ѓофиланд,
Ҷуз касоне, ки набеҳу оқиланд. *Румӣ*

**НАБЗ** I *а.* نبذ андак, кам.

Фиристодагон... набзе аз фазоили зоту фавоиди калимоти ӯ бозгуфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Набзе аз амвол ва матони дуньявӣ ба даст оваранд. *Аҳмади Дониш*

**НАБЗ** II *а.* نبض чунбиши раги инсону ҳайвон, ки аз ҳаракати дил ба вуҷуд меояд; пульс.

Умеди офият он гаҳ бувад мувофиқи ақл,
Ки набзро ба табиатшинос бинмоӣ. *Саъдӣ*

◇ набзи тиҳидаст нагирад табиб *зарб.* давои дарди фақирон мушкил аст.

**НАБИД||НАБИЗ** نبید||نبیذ шароби хурмо; шароб, май.

Хушо набиди ғорҷӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором-андарун, маҷлис ба бонгу валвала. *Рӯдакӣ*

Ба ҷиҳати тадовӣ қадре набиз бихӯрд. *Авфӣ*

**НАБИЛ** *а.* نبیل 1. бузург, наҷиб; доно, хушьёр.

Қ-аз чӣ менолӣ, эй ҷавони набил?
Гуфт: Аз ҷаври даббаву занбил. *Саноӣ*

2. фарбеҳ.

Чун вазири шер шуд гови набил?
Чун зи акси моҳ тарсон гашт пил? *Румӣ*

**НАБИСА** نبیسه *ниг.* набас.

**НАБИШТА** نبشته *ниг.* навишта.

Сикандар бифармуд, к-орад шитоб,
Сазои набишта нависад ҷавоб. (2) *Низомӣ*

**НАБИШТАН** نبشتن *ниг.* навиштан.

Набиштан зи гуфтан муҳимтар шинос,
Ба гоҳи навиштан ба ҷо ор хуш. (1) *Масъуди Саъд*

**НАБК** *а.* نبک таровиш, қатра-қатра берун омадани об ва дигар чизҳои обакӣ.

**НАБЛ** *а.* نبل 1. тирандозӣ, маҳорат дар тирандозӣ; 2. тир.

Сурайё чунон дастаи тир баста,
Ки пайконҳо пешу пинҳонаш набле. *Манучеҳрӣ*

**НАБО||НАБАЪ** *а.* نبا||نبأ хабар, огоҳӣ, иттилоъ.

З-он ки қадри мустамеъ омад набо,
Бар қади хоҷа бурад дарзӣ қабо. *Румӣ*

**НАБОИЛ** *а.* نبائل ҷ. набил.

**НАБОИР** نبائیر ҷ. *арабишудаи* набера||набер.

Аз набоири Заҳҳок ду бародар — яке Сурӣ ва дигаре Сом мулозими ӯ будаид. *«Таърихи Фаришта»*

**НАБОТ** *а.* نبات 1. гиёҳ, алаф, растанӣ.

Миёни халиҷ ва Миср кӯҳу биёбон аст, ки дар он ҳеҷ обу набот нест. *Носири Хисрав*

2. як навъ ширинии софи булӯрмонанд, ки аз шакар пухта мешавад.

Эй васли ту мояи ҳаётам,
Васли ту зулолу ман наботам. *Шоҳин*

наботи Миср беҳтарини наботҳо, ки аз Миср меоварданд.

Даҳони танги ту дода ба оби Хизр бақо,
Лаби чу қанди ту бурд аз наботи Миср ривоҷ. *Ҳофиз*

◇ наботи ораз *киноя аз* риши навбаромада.

**НАБОТОТ** *а.* نباتات ҷ. набот 1.

Об ғизои наботот аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НАБОҲАТ** *а.* نباهت наҷобат, ҷавонмардӣ; бузургӣ.

Ба набоҳати зикр ва фахомати қадр имтиёз дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Талоқати лисон ва набоҳати шаън ... аз обову аҷдод даргузашт. *«Таърихи Фаришта»*

**НАБТ** I *а.* نبت *ниг.* набот 1.

Пас замини дил, ки набташ фикр буд,
Фикрҳо асрори дил во менамуд. *Румӣ*

**НАБТ** II *а.* نبط номи тоифае, ки сокини Ироқи қадим будаанд.

**НАБЪ** *а.* نبع ҷӯшида баромадани об аз чашмаю чоҳ ва ғ.

В-ар раҳи набъаш бувад баста, чӣ ғам?
Қ-ӯ ҳамеҷӯшад зи хона дам ба дам. *Румӣ*

**НАБӢ** *а.* نبی *д.* пайғамбар, расул, фиристодаи худо.

Гар дар Араб ба вақти набӣ буд эътибор,
Андар Аҷам кунун кам аз он эътибор нест.*

Шак накард, ки малакест аз осмон нозил шуда, агар башар аст, албатта Хизри набист. *Садри Зиё*

**НАВ** نو тоза, ҷадид, он чӣ пеш аз ин набуд; *муқобили* кӯҳна 1.

Фасона гашту куҳан шуд ҳадиси Искандар,
Сухан нав ор, ки навро ҳаловатест дигар. *Фаррухӣ*

**нав ба нав аз сари нав; нав-нав; тоза ба тоза.**

Мутриби хушнаво бигӯ тоза ба тоза, нав ба нав,
Бодаи дилкушо биҷӯ тоза ба тоза, нав ба нав. *Ҳофиз*

**НАВАДА** نوده *ниг.* навда.

**НАВАНД||НАВАНДА** نوند||نونده 1. асп, аспи тезрав, аспи тундрав.

Биёбон гирифту раҳи Ҳерманд,
Ҳамерафт пӯён ба сони наванд. *Фирдавсӣ*

наванди чорпар аспи тезрафтор, аспи тезтак, аспи чорхезгиранда; 2. қосид, пайк, номабар.

Наванде фиристод наздики Зол,
Бад-ӯ гуфт: Рав, ҳамчу боди шимол. *Фирдавсӣ*

3. тезфаҳм, зирак.

Бишнос, ки мардест ӯ бадониш,
Фарҳангу хирад дораду наванда. *Юсуфи Арӯзӣ*

4. номи кӯҳе дар Эрон, ки оташкадаи маъруфи Барзин дар он воқеъ будааст.

Ба ҷое, куҷо номи ӯ буд Наванд,
Бад-ӯ андарун кохҳои баланд. *Фирдавсӣ*

**навард** نورد *асоси замони ҳозираи* навардидан.

**НАВАРД** I نورد 1. дар дастгоҳи бофандагӣ ҷӯбест, ки матои бофташуда ба он мепечад ва онро минвол низ мегӯянд.

Аз наварди сухан насиҷе чанд
В-аз расадгоҳи фазл зиҷе чанд. *Авҳадӣ*

2. печида, чизи печида, тӯби матоъ.

Басо дебо, ки ёби сурху зардаш,
Қабуду азрақ ояд дар навардаш. *Низомӣ*

3. лӯлапеч, тӯмор, махсусан тӯмори нома ва мактуб.

Ҳар наварде, ки зи тӯмори ғамам боз кунӣ.
Ҳарфҳо бинӣ оғушта ба хуни ҷигарам. *Саъдӣ*

Асарҳои он шоҳи офоқгард
Надидам нигорида дар як наверд. *Низомӣ*

З-он валвала чун даме биосуд,
Бикшод наварди номаро зуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

4. андӯхта, ҷамъомада, захира.

Дар анбор оганда х(в)арде намонд,
Ҳамон дар хазина наварде намонд.
*«Фарҳанги Рашидӣ»*

5. писандида, лоиқ, сазовор, муносиб; 6. зеҳи либос, ҳошияе, ки дар нуги остин, доман ва бари либос медӯзанд.

Лайлӣ, ки гадои хирмани туст,
Гарде ба наварди домани туст. *Шоҳин*

7. тариқ, тавр, тарз, услуб, минвол; **аз ҳар навард ба ҳар тариқ.**

Сухан мерафташон аз ҳар наварде,
Чунон-к ояд зи ҳар гармеву сарде. *Низомӣ*

**НАВАРД** II نورد *ниг.* **набард.**

**НАВАРДИДАН||НАВАРДАН** نورديدن||نوردن 1. печидан, печонидан, қат кардан; 2. тай кардан, гузаштан; гаштан, гардидан.

Ҳамон бех, ки гардем аз ин роҳи танг,
Гарева навардему соем санг. *Низомӣ*

**НАВБА** *а.* نوبه *ниг.* **навбат** I 1.

Ду навба нишастам, надидам ҷавобе,
Гирифтам мар-онро зи ҷаври навоиб. *Манучеҳрӣ*

**НАВБАЙӮГ** نوبيوگ *ниг.* **навбуюг.**

**НАВБАР** نوبر бор ва меваи наврасида, бор ва самари тару тоза.

Навбари боғи ҳафт чархи куҳан,
Дурратутточи иқди тоҷи сухан. *Низомӣ*

Навбари ҳар мева киромитар аст. *Зарбулмасал*

**дарахти навбар** дарахте, ки нав мева додааст.

Дар ҷавонӣ саъй кун, гар бехалал хоҳӣ амал,
Мева бенуқсон бувад, чун аз дарахти навбар аст.
*Ҷомӣ*

**НАВБАТ** I *а.* نوبت 1. дафъа, бор, карат.

Бифармуд, то ғуломро ба дарьё андохтанд, чанд навбат ғӯта хӯрд. *Саъдӣ*

2. вақт, фурсат, вақти ҳатмӣ ва воҷиб шудани коре пас аз ё пеш аз амалу воқеаи дигаре.

Ироқу Форс гирифтӣ ба шеъри хуш, Ҳофиз,
Биё, ки навбати Бағдоду вақти Табрез аст. *Ҳофиз*

Навбат ки ба мо расид, «бале»-ро «бало» навишт. *Зарбулмасал*

**ба навбат додан** як-як додан, яке аз паси дигар додан чизеро.

Дар пеш ниҳода хони неъмат,
Доданд наволааш ба навбат. *Шоҳин*

3. давр, давра, вақт, ҳангом.

Дар навбати Абдулазиз дарвеше қадре ресмон ба бозор бурд. *Авфӣ*

Аз як сарири килки ту дар навбати набард
Аз сад ҳазор сар ба фазаъ миғфар уфтод. *Анварӣ*

4. вақти посбонӣ.

**НАВБАТ** II *а.* نوبت 1. нақора, табли калон; **навбат задан** нақора задан, табл задан.

Фармуд, ки навбат ба дари сарой бизанед. *Авфӣ*

**панҷ навбат задан** а) дар як шабу рӯз панҷ бор нақора навохтан, ки аломати давом доштани ҳукмронии подшоҳ будааст.

Гар панҷ навбатат ба дари қаср мезананд,
Навбат ба дигаре бигузориву бигзарӣ. *Саъдӣ*

б) *киноя аз* подшоҳӣ кардан; в) *киноя аз* эълон кардани бахту саодати худ.

Бирав, панҷ навбат бизан бар дарат,
Ки ёри мувофиқ бувад дар барат. *Саъдӣ*

2. хаймаи бузург, боргоҳ.

**НАВБАТГОҲ||НАВБАТГАҲ** نوبتگاه||نوبتگه посбонгоҳ, каровулхона.

Ҳамон навбати пос дар субҳу шом
Зи навбатгаҳи ӯ баровард ном. *Низомӣ*

**НАВБАТЗАН** نوبت‌زن посбони нақоразан, ки дар вақтҳои муайян нақора мезанад, нақоразан, нақорачӣ.

Ситонем навбат зи навбатзанаш,
Фиристем хозин суи махзанаш. *Ҳотифӣ*

**НАВБАТИГОҲ** نوبتیگاه хаймаи калони посбонӣ, ки онро боргоҳ ҳам мегӯянд.

Баландахтараш боз дамсоз гашт,
Сӯи навбатигоҳи худ бозгашт. *Низомӣ*

Чӣ огоҳӣ, ки шабгардони ин роҳ
Куҷо доранд ҳар шаб навбатигоҳ?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НАВБАТНАВОЗ** نوبت‌نواز навозандаи нақора.

Чу навбатзанат гашт навбатнавоз,
Зи ғулғул сари осмон кард боз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НАВБАТӢ** نوبتی 1. *ниг.* **навбатзан.**

Магар бар навбатӣ хоб уштулум кард,
Ки имшаб хостанро вақт гум кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Бар даргоҳи султон ҷуз навбатиён касе намонд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

2. посбон, қаравул.

Шоҳи Туркистон бар даргаҳи фархундаи ту
Гоҳ худ хусбад чун навбатиён, гоҳ — писар.
*Фаррухӣ*

3. *ниг.* **навбатигоҳ;** 4. аспи ҷанибат, аспи кӯтал.

Чун Рӯдакӣ бад-ин байт расид, амир чунон мунфаил гашт, ки аз тахт фуруд омад ва бемӯза пой дар рикоби хинги навбатӣ овард ва рӯй ба Бухоро ниҳод. *Низомии Арӯзӣ*

**НАВБАҲОР** نوبهار 1. баҳори нав, аввали фасли баҳор.

Масӯзон дарахти гул андар хариф,
Ки дар навбаҳорат намояд зариф. *Саъдӣ*

Навбаҳор омад, гулистон аз паи нашъунамост,
Ғунчахуспони чаманро ғунчаи гул муттакост.
*Сайидо*

2. *киноя аз* зани ҷавон ва хушрӯй.

Фуруд омад аз тахт Соми савор,
Ба парда даромад суи навбаҳор. *Фирдавсӣ*

3. номи ибодатгоҳи буддоӣ дар Балх.

**НАВБАҲОРОН** نوبهاران *ниг.* **навбаҳор** 1.

Ба навбаҳорон биситой абри гирьёнро,
Ки аз гиристани ӯст ин замин хандон. *Рӯдакӣ*

**НАВБОВА** نوباوه ҳар чизи нав ва тоза, махсусан мева, ки ба тариқи тӯҳфа оварда мешавад; тӯҳфа.

Чун навбова ба... ӯ овардандӣ, ҳозиронро аз он насиб фармудӣ. *Авфӣ*

Эй дидаву дудмони исмат,
Навбоваи бӯстони исмат. *Шоҳин*

**НАВБУЮГ||НАВБАЙӮГ** نوبیوگ навъарӯс, зани нав арӯсшуда.

Бас азизам, бас киромӣ, шод бош
Андар ин хона ба сони навбуюг. *Рӯдакӣ*

**НАВВОБ** *а.* نواب 1. ҷонишин, волӣ.

Дар Хуросон наввоби хеш насб карда, он гоҳ ба ҷониби Нишобур шитофт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. лақаби амирон ва шоҳзодагон.

**НАВВӢ** نوی нав будан; **ба наввӣ** аз сари нав.

Яке чора ҷуст андар он кори зишт,
Зи кина ба наввӣ дарахте бикишт. *Фирдавсӣ*

**НАВГУЛ** نوگل гули навшукуфта; *маҷ.* маҳбуба.

Ё раб, ин навгули хандон, ки супурдӣ ба манаш,
Месупорам ба ту аз чашми ҳасуди чаманаш.
*Ҳофиз*

**НАВДА||НАВАДА** نوده фарзандзода, набера; фарзанди азиз.

Эй сари озодагону тоҷи бузургон,
Шамъи ҷаҳону чароғи дудаву навда. *Дақиқӣ*

**НАВДАВЛАТ** نودولت касе, ки нав ба давлат расидааст, он кӣ нав соҳиби мансаб ва мол шудааст.

Султон Фахруддин чун навдавлат буд, аз мардум итминони хотир надошт. *«Таърихи Фаришта»*

Паҳлӯ бар остонаи навдавлатон мабанд,
Дилро чироғи гӯшаи мотамсаро макун. *Сайидо*

**НАВДОРОН||НАВДОРОНӢ** نوداران||نودارانی пуле, ки ба шоирҳо ва ё оварандагони ягон хабари хуш дода мешавад; пули шогирдона, ҷойпулӣ.

**НАВЕД** نوید *ниг.* **навид.**

**НАВЗАХМА** نوزخمه одами нав ба бозӣ даромада; касе, ки нав ба навохтани чизе машғул шудааст.

**НАВЗОД** نوزاد кӯдаки нав зоидашуда.

**НАВИД||НАВЕД||НУВИД||НУВЕД** نوید хабари хуш, мужда, хабари умедбахш; ваъда.

Сиёвухшро доду кардаш нувед,
Зи хубӣ бидодаш фаровон умед. *Фирдавсӣ*

Аз он ки ҳоли Шоҳрух бад-ӯ маълум буд, қатли ӯро навиди фатҳу фирӯзӣ диниста, ба ин азимат мусаммам гашт. *Аҳмади Дониш*

**навид задан** мужда расондан, хабари хуш гуфтан.

Ба пеши ҷавон омаду зад навид
Аз он хубрух духтари норасид. *Савдо*

**НАВИДАН** نویدن 1. нола кардан, нолидан, зорӣ кардан.

Зи дарди дил он шаб бад-он сон навид,
Ки аз нолааш ҳеҷ кас нағнавид. *Лабибӣ*

З-он суханҳои хуб ғарра машав,
Ҳамчу тардоманон ба адл манав. *Саноӣ*

2. ларзидан; ҷунбидан, ҳаракат кардан.

Чу дар дашти ҳайҷо ба ҳар сӯ давад,
Дили шер аз ҳайбати ӯ навад.*

3. хаму рост шудан (дар вақти тоату ибодат).

**НАВИДГАР** نویدگر муждарасон, он кӣ хабари тозаю хуш меоварад.

Иттисоли нуҷуми хотири ӯ
Файзи табъи маро навидгар аст. *Хоқонӣ*

**НАВИСАНДА** نویسنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **навиштан;** 2. он кӣ менависад, котиб, мирзо.

Чӣ донанд мардум, ки дар ҷома кист,
Нависанда донад, ки дар нома чист. *Саъдӣ*

Нависандаро даст гӯё бувад,
Гули дониш аз дилш бӯё бувад. *Асадӣ*

**НАВИШТА** نوشته 1. *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **навиштан;** 2. мактуб, нома.

Хоки қадамаш ба хун сиришта,
Бинҳода ба дасташ он навишта. *Низомӣ*

3. тақдир, сарнавишт.

Навишта чунин будмон аз бувиш,
Ба расми бувиш андаромад равиш. *Фирдавсӣ*

**НАВИШТАН** نوشتن 1. фикре ё матлаберо бо қалам ба рӯи коғаз овардан; китобат кардан.

Яке нома бинвишт шоҳи замин
Ба ховархудою ба солори Чин. *Фирдавсӣ*

2. наққошӣ кардан.

Дирафше паси пушти солори Рум,
Навишта бар ӯ сурху пирӯза бум. *Фирдавсӣ*

**НАВК||НӮК||НӮГ** نوک||نوگ 1. сари тези ҳар чизе, тезии сари ҳар чизе, монанди сари қалам, сари сӯзан.

Агар зар бихоҳӣ зи ман ё дирам,
Фароз оварам ман ба нӯки қалам. *Абӯшакури Балхӣ*

Ба чобукӣ бирабояд, куҷо наёзорад
Зи рӯи марди мубориз ба навки пайкон хол.
*Мунҷик*

Савсане дидӣ, ки гирдаш шохаҳои сунбул аст,
Наргисе дидӣ, ки гирдаш нӯкҳои сӯзан аст. *Муиззӣ*

**нӯги қалам хизоб кардан** сар кардан ба хатнависӣ.

Зуд манъи ҳукми гардунро ҳино бар каф ниҳанд
Дар ҳар он азме, ки ту нӯги қалам кардӣ хизоб.
*Анварӣ*

2. нӯл, минқор.

**НАВКАР||НӮКАР** نوکر хизматгор, мулозим, чокар.

Вазъи қиморпешагон пураҷаб асту ин аҷаб:
Навкари мӯҳтасиб барад куртаи садьямокро. *Савдо*

Навкари мо навкар дорад, навкараш ҳам чокар дорад. *Зарбулмасал*

**НАВКИСА** نوکیسه он кӣ нав соҳиби киса шудааст, он кӣ нав ба пулу мол расидааст.

Сайидо, даҳр ба навкиса накӯ пардозад,
Майли пирон зи муридон ба ҷавон хоҳад буд. *Сайидо*

**НАВМ** *а.* نوم хоб.

Ало, то ба ғафлат нахусбӣ, ки навм
Ҳаром аст бар чашми солори қавм. *Саъдӣ*

Ва ин сурат бар тақдир аст, ки мавлуд дар мавкилу машориб ва навму бедорӣ тариқи эътидолро маръӣ дошта бувад. *Аҳмади Дониш*

**НАВМЕД** نومید ноумед, маъюс, касе, ки умедро аз даст додааст; **навмед шудан** (*ё* гаштан) маъюс шудан, умед аз даст додан.

Ҳон, машав навмед, чун воқиф най аз сирри ғайб,
Бошад андар парда бозиҳои пинҳон, ғам махӯр! *Ҳофиз*

**аз худ** (*ё* **хеш**) **навмед гаштан** аз худ умед кандан.

Асп ба ҷӯй фурӯ шуд, аз асп фурӯ афтодам ва аз хештан навмед гаштам. *«Таърихи Наршахӣ»*

**НАВМЕДӢ** نومیدی ноумедӣ, маъюсӣ.

Дар навмедӣ басе умед аст,
Поёни шаби сиях сафед аст. *Низомӣ*

Зи дунъё, Сайидо, моро муроде барнамеояд,
Яқин шуд, ғайри навмедӣ дар ин манзил намебошад. *Сайидо*

**НАВО I** نوا **1.** нағма, оҳанг, садо, овоз.

Фиканд замзаман ишқ дар Ҳиҷозу Ироқ,
Навои бонги ғазалҳои Ҳофиз аз Шероз. *Ҳофиз*

**наво баркашидан** нағма сурудан, нағма навохтан; **наво додан садо** баровардан; суруд хондан.

Торе аз чангаш ин наво медод,
Ки Назар чун дар он бало афтод… *Мушфиқӣ*

**ба наво даромадан** ба суруду навохтан шурӯъ кардан.

Он ҷо, ки дарояд ба наво булбули базмат,
Ҷуз ҷуғд зиёрат накунад боғи Ирамро. *Анварӣ*

**2.** *мус.* номи яке аз дувоздаҳ мақом; номи мақоми якум аз «Шаш мақом».

**НАВО II** نوا **1.** хӯрок, хӯрданӣ, тӯша, қут, ғизо.

Вале салтанат дар гадой талаб,
Навои дил аз бенавой талаб. *Хоҷу*

**2.** сарват, дорой, боигарӣ; захира; насиб, баҳра.

Бибояд фиристод эдар наво,
Вагарна шавад кори мо бенаво. *Фирдавсӣ*

Ба духтар чӣ хуш гуфт бонуи деҳ,
Ки рӯзи наво барги сахтӣ бинеҳ. *Саъдӣ*

**3.** корсозӣ; саранҷоми кор; чора, тадбир.

Чунон чун бибояд бисозӣ наво,
Магар Бежан аз банд гардад раҳо. *Фирдавсӣ*

**4.** гарав, гаравгон.

Насириддин тоифае, ки ба ҳукми наво нигоҳ дошта, равонаи ин ҷониб нагардонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**5.** интизом, тартиб; равнақ.

Бидидам ҷаҳонро — навое надорад,
Ҷаҳон дар ҷаҳон подшое надорад. *Анварӣ*

**НАВО III** نوا тухми хурмо, донаи хурмо.

Асал додат аз наҳлу манн аз ҳаво,
Рутаб додат аз наҳлу нахл аз наво. *Саъдӣ*

**НАВОБАХШ** نوابخش **1.** рӯзидиҳанда, ризқдиҳанда, розиқ; **2.** *кинояи аз* худо.

Эй ҷаҳонро зи ҳеҷ созанда,
Ҳам навобахшу ҳам навозанда. *Низомӣ*

**НАВОГАР** نواگر мутриб, сароянда, созанда, навозанда.

Навогар яке посбон дид маст,
Сар афканда дар пеш, чӯбак ба даст. *Хоҷу*

**НАВОДИР** *а.* نوادر *ҷ.* **нодира.**

Ширинии лутфаш аз наводир,
Зебоии васфаш аз ғароиб. *Анварӣ*

◇ **наводири калом** суханони олимазмун.

**НАВОЕҲ** *а.* نوايح *ҷ.* **ноиҳа.**

Мақоми ғавонӣ гирифта навоеҳ,
Бисоти анодил сипарда аноқиб. *Манучеҳрӣ*

**навоз** نواز *асоси замони ҳозираи* **навохтан.**

**НАВОЗ** نواز навозиш, меҳрубонӣ.

Гуфт: Не, не, ин навозу ин гудоз
Ман нахоҳам кард, ҳаст ин аз Аёз. *Румӣ*

**НАВОЗАНДА I** نوازنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **навохтан** I; 2. касе ки навозиш мекунад, меҳрубонӣ мекунад; навозишкор, лутфу марҳаматкунанда, навозишгар.

**НАВОЗАНДА II** نوازنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **навохтан** II; 2. хонанда, овозхон, сурудхон; созанда.

Навозанда булбул ба боғ-андарун,
Гурозанда оҳу ба роғ-андарун. *Фирдавсӣ*

**НАВОЗИДАН** نوازيدن *ниг.* **навохтан I.**

Бад-он, к-ӯ ба сол аз шумо кеҳтар аст,
Ба меҳру навозидан андарх(в)ар аст. *Фирдавсӣ*

**НАВОЗИЛ** *а.* نوازل *ҷ.* **нозилат.**

Ҳаводиси даҳшатангез ва навозили ваҳшатомез рӯй намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Магзор инҷунинам дар маърази ҳаводис,
Магзор инчунинам дар маҳлаки навозил… *Савдо*

**НАВОЗИШ I** نوازش меҳрубонӣ, шафаққат, дилҷӯӣ.

Туро навозише кунам ва тӯҳфаи подшоҳона диҳам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бикард аз навозиш чунон фаррухам,
Ки гарди ятимӣ бирафт аз рухам. *Шоҳин*

**НАВОЗИШ II** نوازش овозхонӣ; сознавозӣ; нағмаву суруд.

Омад аз ҳар тараф навозиши рӯд,
Нолаи барбату навои суруд. *Низомӣ*

**НАВОЗОДА** نوازاده набера, фарзандзода, писарзода, духтарзода.

Навоинтарин шоҳи офоқ буд,
Навозодаи Айси Исҳоқ буд. *Низомӣ*

**НАВОИБ** *а.* نوائب *ҷ.* **ноиба||ноибат.**

Гашт аз дили ман қарор ғоиб,
Қорам нашавад беҳ аз навоиб. (2) *Анварӣ*

**НАВОИН** نوآئين||نوآيين **1.** нав пайдошуда, навбаромад, тозабаромад; **2.** зебо ва ороста.

Навои ту, эй хуб турки навоин,
Даровард дар кори ман бенавой. *Манучеҳрӣ*

Он чӣ бад-он хона навоин бувад,
Хишти пасин в-оби нахустин бувад. *Низомӣ*

**НАВОИР** *а.* نوائر ҷ. **ноира.**

Навоири ғазабашон забона задан гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАВОЛ** *а.* نوال 1. ато, бахшиш, ҳадья.

З-ӯ заифонро умеду з-ӯ ғарибонро навид,
З-ӯ асиронро атову з-ӯ ятимонро навол. *Муиззӣ*

Гар бидодӣ ташнаро баҳри зулол,
Дар карам шарманда будӣ з-он навол. *Румӣ*

2. насиба, баҳра.

Гар кунам дар умр дандоне сапед,
Дар наволам устухоне афғанӣ. *Анварӣ*

Хабар дорӣ, ки рӯзу шаб дуранг аст,
Наволаш гаҳ шакар, гоҳе шаранг аст. *Низомӣ*

**НАВОЛА** نواله хӯрок, ғизо, таом, тӯша, озуқа, ризқ; лукма; хӯроке, ки барои меҳмон нигоҳ медоранд.

Дареғе нест ҷонро пӯст додан,
Навола дар даҳони дӯст додан. *Хисрави Деҳлавӣ*

**наволаи мухтасар** хӯроки андак.

Агарчи ин кабӯтар наволаи мухтасар аст, ... аммо нафсро андаке тасаллӣ метавон дод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАВОМИС** *а.* نواميس ҷ. **номӯс.**

**НАВОМӮЗ** نوآموز навомӯзанда, шогирд; бетаҷриба, тозакор; омӯхташаванда.

Навомӯзро ресмон кун дароз,
Набигсал, ки дигар набиниш боз. *Саъдӣ*

Ғамаш шуд роми ман, ҳаргиз зи дасти хеш нагзорам,
Ба ҷони худ нигаҳ дорам, ки ҷон мурғи навомӯз аст. *Ибни Ямин*

**НАВОН** نوان 1. *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони ҳозираи* **навидан**; 2. хамида, хамшӯда, дуто; *маҷ.* суст ва заиф.

Бо худ гуфтам: Аллоҳ, пири навонро чӣ бахти ҷавон аст, ки чунин ҷавонеро мусоҳиб аст! *Саъдӣ*

**навор** نوار *асоси замони ҳозираи* **навоextended**

**НАВОР** نوار тасмаи пахнн ресмоние, ки барои бастани ҳаймаҳо, бор бар ҷорпоён ва ғ. истифода мешавад.

Пойҳошон баста маҳкам бо навор,
Наълбандон истода бар қатор. *Румӣ*

**навори песа** банди дуранга, ресмони ало-було.

Навори песа дар гирди миён бастасту мелофад,
Ки: «Аз Антоқия қайсар фиристодаст зуннорам». *Сӯзанӣ*

**НАВОРИДАН** نواريدن фурӯ бурдан, нахоида фурӯ бурдан.

**НАВОСА** نواسه *ниг.* **набаса.**

Улуғхон — навосаи Чингизхон ... бо зану фарзанд ба султон Ҷалолиддини Фирӯзшоҳи Хилҷӣ пайваст. *«Таърихи Фаришта»*

**НАВОСАНҶ** نواسنج 1. овозхон, ҳофиз, ашӯлахон; навозанда.

Навосанҷ аст ишқи зеру бамсоз,
К-аз ӯ ҳам соз менолад, ҳам овоз. *Нозим*

2. *маҷ.* касе, ки ба сухани мавзун қимат медиҳад, сухансанҷ, саррофи сухан, сухандон.

Ба андак рӯзгоре мекушояд шаҳпари шӯҳрат
Ба Соиб ҳар навосанҷе, ки ҳамовоз мегардад. *Соиб*

Наи килки навосанҷони ин соз
Баровард инчунин аз парда овоз. *Мулҳам*

**НАВОСОЗ** نواساز нағмахон, сурудхон, таронагӯй.

Муғаннӣ чу як мурғи дастонсарой,
Навосози мастон ба бустонсарой. *Хоҷу*

**НАВОСӢ** *а.* نواصی ҷ. **носия.**

**НАВОХОН** نواخوان 1. сурудхон, нағмахон; **мурғи навохон** булбул.

Ба бӯи миҷмари лола дили мурғи навохонро
Диҳад аз сабза орои чаман, к-ӯ соядор омад. *Бадри Чочӣ*

2. тамасхуркунанда, бо овоз тақлидкунанда, он кӣ бо тақлиди овоз масхара медиҳад.

**НАВОХОНА** نواخانه ҷое, ки асиронро нигоҳ медоранд, зиндон, маҳбас, бандихона.

Бибӯсӣ, гарат ақлу тадбир ҳаст,
Маликзодаро дар навохона даст. *Саъдӣ*

**навохт** نواخت *асоси замони гузаштаи* **навохтан** I, II.

**НАВОХТ I** نواخت навозиш, меҳрубонӣ, дилҷӯӣ.

Навохт ва хилъат ёфтанд ... ва сӯи Нишопур бозгаштанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**НАВОХТ II** نواخت оҳанг, суруд, тарона.

**НАВОХТАН I** نواختن навозиш кардан, меҳрубонӣ кардан, парвардан.

Чун ин чаҳор касро дид, ҳар якро ба навъе бинавохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳам низ зи рӯи меҳрубонӣ
Бинвоз гаҳе, агар бидонӣ. *Шоҳин*

**НАВОХТАН II** نواختن суруд хондан; соз задан, созандагӣ кардан, асбоби мусиқӣ задан.

Рӯдакӣ чанг баргирифту навохт,
Бода андоз, к-ӯ суруд андохт. *Рӯдакӣ*

**НАВОШИНОС** نواشناس мутахассиси мусиқӣ, мутриб, муғаннӣ, сурудхон.

**НАВОШТАН** نواشتن *ниг.* **наво34ридан.**

**НАВОҚИЛ** *а.* نواقل ҷ. **ноқил** I, II.

**НАВОҚИР** *а.* نواقير ҷ. **ноқур.**

**НАВОҚИС** *а.* نواقيس ҷ. **ноқус.**

Салотини ислом ... масоҷид буньёд карданд ва навоқисро барҳам зада, азонро баландовоза сохтанд. *«Хизонаи омира»*

**НАВОҲИНИШИН** نواحی‌نشین дар наздикиҳои чизе сукунаткунанда, сокини ягон шаҳр ё вилоят.

Навоҳинишинони он кӯҳсор
Тазаллум намуданд ҳангоми бор.. *Низомӣ*

**НАВОҲӢ** I *a.* نواحى *ҷамъ* 1. *ҷ.* **ноҳи(й)я** I; 2. наздикиҳо; атроф ва сарҳадҳои мамлакат.

...Дар навоҳии вилояти ӯ шери шарза падид омад. *Авфӣ*

Навоҳии мулк аз кафи бадсигол
Ба лашкар нигаҳ дору лашкар ба мол. *Саъдӣ*

**НАВОҲӢ** II *a.* نواهى *ҷ.* **ноҳи(й)я** II.

Навоҳии ту бибандад ҳаме гузори қадар,
Авомири ту битобад ҳаме инони қазо. *Анварӣ*

**НАВОЧАСТ**||**НАВОЧАСТА** نواجست||نواجته навнишонда, токзори навшинонда, боғи навбуньёд.

Маро бар соғарак ба сари мулкат
Ки тоза шуд чу боғи навочаста. *Абулаббос*

**НАВПОРАДӮЗ** نوپاره‌دوز дарбеҳкунанда, ямоқкунанда.

Буд бар далқи маошн хештан
Рӯзу шаб навпорадӯзу васлазан. *Ҷомӣ*

**НАВРАС** نورس 1. ҷавон, наврасида; тоза, нозук.

Дорам зи сарви наврасе чун лола доғи дил басе,
То кай ниҳон дорад касе доғи дили афгори худ. *Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* чизи марғуб, матлуб, дилчасп, мас. зулфи ёр, лаби маҳбуба.

Зулфи наврас аз баногӯшат намеояд фурӯ,
Худ бидеҳ инсоф, аз сайри рухат чун бигзарад. *Ваҳид*

**НАВРАСИДА** نورسيده 1. *ниг.* наврас 1.

Аз ӯ шодмон шуд дили паҳлавон,
Зи кирдори он наврасида ҷавон. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* камтаҷриба, ноозмуда, хом.

...Ки, эй камхирад, наврасида ҷавон,
Чу рафтӣ ба нахчир бо Ардавон,
Чаро тохтӣ пеши фарзанди ӯй,
Парастандаӣ ту, на пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

**НАВРАСТА** نورسته *ниг.* **навруста.**

**НАВРАҲОН** نورهان ҳар чизе, ки ба тариқи тӯҳфа ва ҳадья фиристода ё оварда мешавад; тӯҳфа, ҳадья; савғотӣ; ато ва бахшиш, ки ба ҳаққи қаламп шоир дода мешуд.

Тирози нав ангезам андар ҷаҳон,
Ки хоҳад зи ҳар кишваре навраҳон. *Низомӣ*

**НАВРУСТА** نورسته 1. наврӯида; **гули навруста** а) гули навшукуфта.

Гули наврустаам дар дида хор аст,
Дарахти норам андар сина нор аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) *киноя аз* маҳбуба, маъшуқа.

Маранҷ, эй гули навруста, аз тазаллуми ман,
Ки кори булбули бечора доду фарьёд аст. *Шоҳин*

2. *маҷ.* бача, кӯдак, тифл.

Ба шодӣ хурӯше баромад зи кох,
Ки навруста диданд фархунда шох. *Фирдавсӣ*

**НАВРӮЗ** نوروز рӯзи аввали соли шамсӣ, ки бо 21 март баробар меояд ва иди соли нав аст.

Ва чун бозори охирини сол бошад, бист рӯз бозор кунанд ва бисту як рӯз наврӯз кунанд ва онро наврӯзи кашоварзон гӯянд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Боз ин чӣ ҷавонист заминрову замонро,
Наврӯз бадал кард ба дил пиру ҷавонро. *Анварӣ*

◇ **Наврӯзи Бузург** номи навои мусиқӣ.

«Наврӯзи Бузург»-ам бизан, эй мутриб, имрӯз,
Зеро ки бувад навбати «Наврӯз» ба наврӯз. *Манучеҳрӣ*

**НАВРӮЗӢ** نوروزى 1. мансуб ба наврӯз; **абри наврӯзӣ** абри баҳор.

Бигирьяд абри наврӯзӣ ҳаме зор,
Ки шохи зарди гул бемору зор аст. *Адиб Собир*

**ҷашни наврӯзӣ** иди соли нав.

Айёми ҷашни наврӯзӣ буд ва асбоби айшу тараб муҳайё. *Садри Зиё*

2. идӣ, инъоме, ки дар иди наврӯз медиҳанд.

**НАВСАФАР** نوسفر 1. касе, ки ба наздикӣ ба сафар рафтааст.

Кӯси навдавлатӣ аз боми саодат бизанам,
Гар бибинам, ки маҳи навсафарам бозояд. *Ҳофиз*

2. касе, ки дар сафар таҷриба надорад.

**НАВХАТ** نوخط касе, ки мӯи лабаш нав баромада бошад; наврас, ҷавон.

Навхат зи ту шуд изори олам,
Охир яроқонӣ аз ту шуд ҳам. *Ҳофиз*
Он ошиқе, ки лоф зад аз ишқи навхатон,
Охир ба назди аҳли хирад ришханд шуд. *Савдо*

**НАВХЕЗ** نوخيز тоза, навбаромада, навсабзида.

Қадам ба тарфи чаман неҳ, ки сабза навхез аст.*

**НАВХОСТА** نوخاسته 1. навсабзида, тоза, навбаромада.

Субҳдам мурғи чаман бо гули навхоста гуфт:
Ноз кам кун, ки дар ин боғ басе чун ту шукуфт! *Ҳофиз*

2. наврасида, ҷавон.

Кӯдак навхоста ва шӯх ва пойкӯб буд. *Авфӣ*

Шунидам, ки қуввате тамом дорӣ ва паҳлавонони забардасти навхостаро дар гуштӣ бар замин меандозӣ. *«Таърихи Фаришта»*

3. *маҷ.* ноозмуда, камтаҷриба.

Гарат мамлакат бояд ороста,
Мадеҳ кори муъзам ба навхоста. *Саъдӣ*

**НАВШОД** نوشاد номи шаҳрест, ки мардумаш ба хушрӯӣ маъруф будааст.

Нақши Навшод ба айвони хаҷар боз диҳед. *Хоқонӣ*

**бути Навшод** *киноя аз* маҳбуба.

Ғам кушт марову он бути Навшод наёмад,
Гунҷишк бимурд аз хафа, сайёд наёмад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАВШУКУФТА** نوشكفته нав гулкарда, нав гул бароварда.

Рафтам ба боғ, сарви хиромони ман набуд,
В-он навшукуфта ғунчаи хандони ман набуд. *Ҷомӣ*

**НАВЪ** *a.* نوع 1. хел, ҷинс, гуна, тарз, тавр.

Эй Аёз, ин корро зу(д)тар гузор,
З-он ки навъе з-интиқом аст интизор. *Румӣ*
Эй дӯстон, ба ёрам аз ман хабар нависед,
Аҳволи мурданамро навъи дигар нависед. *Сайидо*

2. рафтор, кирдор.

Ин навъ ба муҷомалати ҷавонмардон нисбат надорад. *Авфӣ*

**НАВЪАРӮС** نوعروس зане, ки нав ба шавҳар расидааст.

Шикоят кунад навъарӯсе ҷавон
Ба пире зи домоди номеҳрубон. *Саъдӣ*

◇ **навъарӯсони чаман** (*ё* **баҳор**) *киноя аз* сабзаҳои навхез, навдаву ниҳолҳои навдамида ё навшукуфта.

Дар гулистон гар ба пои булбулон хоре халад,
Навъарӯсони чаман сад ҷома бар тан медаранд. *Ҳилолӣ*

**НАВЪИ(Й)ЯТ** *а.* نوعیت моҳият; хусусият; навъ, ҷинс.

Маънавиёти инсон мабдаи сурати вуҷуди навъияти ӯст. *Насириддини Тӯсӣ*

**НАВҲА** *а.* نوحه 1. гирья, гирьяи бо овози баланд, зорӣ, фиғон (махсусан дар мотам).

Мурғу моҳӣ чу занон ҳаме бар ту навҳа кунанд. *Фаррухӣ*

... Ва навҳаву нолаҳо баланд гашт. *Аҳмади Дониш*

**навҳа орестан** гирьяву нола кардан.

Дар дашт расиду хона орост,
Ҳам навҳаву ҳам тарона орост. *Шоҳин*

2. шеъре, ки дар мотам бо овози ҳазин мехонанд

**НАВҲАГАР** نوحه گر касе, ки дар мотам оҳу фиғону нола мекунад, гирьякунанда, овозандоз.

Навҳагар, к-аз паи тасӯ гирьяд,
Ӯ на аз чашм, к-аз гулӯ гирьяд. *Саноӣ*

Гар бувад дар мотаме сад навҳагар,
Оҳи соҳибдардро бошад асар. *Аттор*

**НАВҲАГАРӢ** نوحه گری гирьяву зорӣ бо суруди мотам, овозандозӣ.

**НАВҲАКОРӢ** نوحه کاری *ниг.* **навҳагарӣ.**

Зи рӯи мардумӣ в-аз роҳи ёрӣ
Даме бозам раҳон з-ин навҳакорӣ. *Убайди Зоконӣ*

**НАВҶАБА** نوجبه сел, селоб.

Худ туро ҷӯяд ҳама хубиву зеб,
Ҳамчунон чун навҷаба ҷӯяд нишеб. *Рӯдакӣ*

**НАВҶАВОН** نوجوان хеле ҷавон, тозаҷавон.

Дарахтони бисьёру оби равон
Нишастангаҳи мардуми навҷавон. *Фирдавсӣ*

Ба рӯзгори ҷавонӣ шавад чу Шоҳин пир
Касе, ки ошиқи он сарви навҷавон шудааст. *Шоҳин*

**НАГУН** نگون *аслаш* **нигун.**

**НАГУНБАХТ** نگونبخت *ниг.* **нигунбахт.**

**НАГУНСОР** نگونسار *ниг.* **нигунсор.**

**НАГУНСОРБАХТ** نگونساربخت *ниг.* **нигунсорбахт.**

**НАД(Д)** *а.* ند растаниест ҳамчун уд; алоэ.

То набвад равзаи муборaки Маҳмуд,
Уд нарӯяд бар ӯ на сунбулу на над. *Манучеҳрӣ*

**НАДАБ** *а.* ندب 1. ҷой ва асари захм; 2. гарав, шартбандӣ дар қимор ё дар тирандозӣ.

Муддате мулки Сипоҳонро бибозиду бибурд,
Румро мондаст акнун, ки бимонад наддабе. *Манучеҳрӣ*

**НАДАМ** *а.* ندم пушаймонӣ, ҳасрат, афсӯс.

Ман ба таблиғи рисолат омадам,
То раҳонам ман шуморо аз надам. *Румӣ*

Модари шер гуфт: ... Ин дам дар доми надам набоистӣ фитод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАДВА** *а.* ندوه маҷлис, анҷуман; маҳфил.

Надва он бувад, ки аҳли Макка дар як хона ҷамъ омаданди ва машварат карданди. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НАДД** ند *ниг.* **над(д).**

**НАДДОФ** *а.* نداف титкунандаи пашм ва пахта, ҳаллоҷ.

Оғил аз резиши пашми тани огандаи ӯ
Ҳамчу дӯкончаи наддоф шудӣ вақти қашав. *Шоҳин*

**НАДИД** *а.* ندید монанд, ҳамто, назир.

З-одамӣ, к-ӯ буд бемислу надид,
Дидаи иблис ҷуз тине надид. *Румӣ*

**НАДИМ** *а.* ندیم 1. ҳамнишин, ҳамсӯҳбат, махсусан ҳамнишину ҳамсӯҳбати амирону шоҳон.

Надими Сикандар ба бегоҳу гоҳ,
Муҳосиб дар аҳкоми хуршеду моҳ. *Низомӣ*

**Устод** Абулҳасани Рӯдакӣ дар рӯзгори давлати Сомония надими маҷлиси амир Наср бинни Аҳмад буда. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. рафиқи наздик, маҳрам, муқарраб; касе, ки бо бузургон то андозае наздик буда, мазоҳу ҳазил карда метавонад.

Надим он гаҳ кунад густохгӯӣ,
Ки бинад аз бузургон нармхӯӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Зарофати бисьёр ҳунари надимон асту айби ҳакимон. *Зарбулмасал*

**НАДО** *а.* ندا *ниг.* **надӣ.**

**НАДОМАТ** *а.* ندامت пушаймонӣ, афсӯс, таассуф.

Асад изҳори надомат намуда ва гуфт: Саҳве азим аз ман дар вуҷуд омада. *«Равзат-ус-сафо»*

Анқариб ба дарде лодаво мубтало хоҳед шуд, ки он вақт пушаймониву надомат суд надорад. *Садри Зиё*

**ба надомат** бо пушаймонӣ, бо афсӯс.

Кӣ шунидӣ, ки дар ин базм даме хуш биншаст,
Ки на дар охири сӯҳбат ба надомат бархост. *Ҳофиз*

**НАДОМАТЗАДА** ندامت‌زده пушаймоншуда, афсӯсхӯрда.

Доми тасхири ду олам нафасе навмедист,
Эй надоматзада, сарриштаи оҳе дарьёб! *Бедил*

**НАДӢ||НАДО** *а.* ندی||ندا тарӣ, намӣ, рутубат; *муқобили* **хушкӣ.**

Ҳам зулол аз илм хезад, ҳам ҳадӣ,
Ҳамчунон ки талху ширин аз надӣ. *Румӣ*

**НАЁЗИК** نیازک *ҷ.* *арабишудаи* **найзак.**

Зи барқи синонҳо ба ҳангоми кор
Шиҳоби наёзик намудӣ ҳазор. *Шодӣ*

**НАЁМ||НИЁМ** نیام ғилоф, ғилофи шамшер.

Сабук тeғро баркашид аз наём,
Хурӯшиду ҷӯшиду баргуфт ном. *Фирдавсӣ*

◇ **наёми чашм** пилки чашм.

**НАЖАНД||НИЖАНД** نژند **1.** ғамгин, андӯҳгин, ҳасратнок.

Ҷамоли сурату маънӣ зи амни сиҳҳати туст,
Ки зоҳират дижаму ботинат нажанд мабод. *Ҳофиз*

**2.** даҳшатовар, даҳшатнок; хунхор.

Бар он пайкари хуби кӯҳлипаранд,
Зи роҳат бурун бурд деви нажанд. *Хоҷу*

**3.** паст, хор, ночиз.

Бароӣ якеро ба чархи баланд,
Супорӣ-ш ногаҳ ба хоки нажанд. *Фирдавсӣ*

**4.** парешон, бесаранҷом.

Пас бигуфтандаш, ки аҳволи нажанд
Бар дурӯғи ту гувоҳӣ медиҳанд. *Румӣ*

**5.** пажмурда, афсурда.

Ҳар барге аз ӯ гунаи рухсори нажанд аст,
Ҳар шохе аз ӯ сурати ангушти нигорест. *Фаррухӣ*

Яке тифл будӣ низору нажанд,
Ман аз тарбият кардамат арҷманд. *Шоҳин*

**НАЖОД||НИЖОД** نژاد асл, насаб, насл.

Ман саногӯи туам, зеро нажодам нест бад,
Худ накугӯи туро ҳаргиз набуда бад нажод. *Саноӣ*

**НАЖОДА I||НИЖОДА I** نژاده асилзода, наҷиб, хушнажод.

Нажода манам, дигарон зердаст,
Нажоди каёнро кай орӣ шикаст? *Низомӣ*

**НАЖОДА II||НИЖОДА II** نژاده нажод, асл, насл.

Озурда ину он ба ҳазар аз ман,
Гӯӣ ки аз нажодаи тиннинам. *Носири Хисрав*

**Н-АЗ** نز шакли кӯтоҳшудаи на аз.

Сиёвуш бидонист, к-он меҳр чист,
Чунон дӯстӣ н-аз раҳи эзидист. *Фирдавсӣ*

**НАЗАР** *а.* نظر 1. нигоҳ, як бор нигоҳ кардан; 2. *киноя аз* чашм, дида.

Шавкам ба раҳат пур шудаву мунтазири туст,
Айнак ба назар менињаду чашм ба роҳ аст. *Шавкат*

Асп меронданд, аз назар ғоиб шуданд. *Садри Зиё*

**3.** мақсуд, муддао.

Чун назари мо дар ихтисор аст, он чӣ хулосаи ин ҳадис аст, бигӯем. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **назари баид** андешаи дур, эҳтимол; **дар назари ...** дар назди ..., дар ҳузури ..., дар пеши ...

Ҳаргиз дар назари ӯ шароб нахӯрда буд. *Авфӣ*

**назар андохтан** нигоҳ кардан.

Ҳар сумане, к-аш назар андохтам,
Новаки ғамро сипаре сохтам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Афганд гузар ба сӯи Маҷнун,
Андохт назар ба рӯи Маҷнун. *Ҳилолӣ*

**назар гумоштан** бо диққат нигоҳ кардан.

Агар назар нагуморад ба ошиқи дарвеш,
Инояти назари хеш подшаҳ чӣ кунад. *Камоли Хуҷандӣ*

**назар доштан** бо хайрхоҳӣ нигоҳ кардан; лутфу меҳрубонӣ кардан.

Назар кардан ба дарвешон мунофӣ бо бузургӣ нест,
Сулаймон бо чунон ҳашмат назарҳо дошт бо мӯраш. *Ҳофиз*

**назар дӯхтан** а) чашм пӯшидан.

Назар чӣ гуна бидӯзам, ки баҳри дидани дӯст
Зи хоки ман ҳама наргис дамад ба ҷои гиёҳ. *Рӯдакӣ*

б) нигоҳ кардан, бо диққат нигаристан.

Нишастанд мардони маҷлиснишин,
Назар дӯхтанд аз адаб бар замин. *Шодӣ*

**назар задан** захми чашм расонидан; **назар кардан** а) нигоҳ кардан; б) илтифот кардан, меҳрубонӣ нишон додан.

Малик сару чашмаш бибӯсид ва дар канор гирифт ва ҳар рӯзаш назар беш кард, то валиаҳди хеш кард. *Саъдӣ*

Ба духтар намекард модар назар,
Зи фарзанд безор гашта падар. *Сайидо*

**назар парҳезидан** аз нигоҳ худдорӣ кардан, нигоҳ накардан.

Чунон ки дар рухи хубон ҳалол нест назар,
Ҳалол нест, ки аз ту назар бипарҳезанд. *Саъдӣ*

**назар тофтан** дидан, нигоҳ кардан, назар андохтан.

Чун назар тофтам зи ҳар бобе,
Дидам озодмард қассобе. *Низомӣ*

**назар хӯрдан** захми чашм расидан, чашми бад расидан; **аз назари** *касе* **гузаронидан** намудан, намоиш додан, ба касе нишон додан.

Ҳама аъён ва оқсақолони билоди он тарафи дарё... тортукҳон худро аз назари Шаҳруххон гузарониданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**аз назар дур будан** ғоиб будан, нонамоён будан; хозир набудан.

Гар Лайлии ӯст аз назар дур,
Лайлии ман аст хуфта дар гӯр. *Шоҳин*

**аз назар рондан** ҳай кардан, пеш кардан, рондан.

Ба мулозимони султон кӣ расонад ин дуоро,
Ки ба шукри подшоҳӣ зи назар марон гадоро. *Ҳофиз*

**НАЗАРБОЗ** نظرباز карашмакунанда, ишвакунанда; *маҷ.* ошиқи варзанда, ишқварзанда.

Майхораву саргаштаву риндему назарбоз,
В-он кас, ки чу мо нест дар ин шаҳр, кадом аст? *Ҳофиз*

Назарбозон кашида саф зи ҳар сӯ
Ба ҷои сабзабаргаш бар лаби ҷӯ. *Нозим*

**НАЗАРБОЗӢ** نظربازی ишваву карашма; *маҷ.* ишқварзӣ.

Назарбозӣ ба мижгони расои шӯхи ӯ, Мулҳам,
Касе донад, ки ҳамчун ман нишони тир мегардад. *Мулҳам*

**НАЗАРГОҲ** نظرگاه **1.** ҷои нигаристан; тамошогоҳ.

Маро ҳаст биниш назаргоҳи ӯ,
Чӣ гуна набинам бад-ӯ роҳи ӯ. *Низомӣ*

**2.** мазори пайғамбарон ва мардумони порсо.

**НАЗАРӢ** نظری назариявӣ.

...Ва инро илми назарӣ хонанд. *Ибни Сино*

Дар ҳикмати назарӣ равшан шудааст, ки аз кайфияти нафсонӣ он чи сареуззавол бувад, онро ҳол хонанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**НАЗД** نزد **1.** ҳузур, пеш, қариб, паҳлӯ, канор; **2.** бо изофа ё бо изофа ва пешоянд маънои гуногун дорад: **назди ...** а) пеши ..., ба пеши ...

Гӯянд шахсе гуноҳе кард ва бигурехт, бародарашро назди Маъмун бурданд. *Аҳмади Дониш*

б) дар пеши ...

Мехостам зи дилбари худ узр дар ҳало,
В-аз оби дида гашта замин назди ӯ халоб. *Анварӣ*

в) барои ...

Назди он, к-аш хирад на ҳамхобаст,
Шери беша чу шери гармобаст. *Румӣ*

Назди ҳар хармӯҳраву гавҳар якест. *Зарбулмасал*

**ба назди ...** а) пеши ..., ба пеши ...; б) дар пеши ...

Дард аз ҷонашон гузашт, фазеҳат шудан ба назди меҳмонон дар мутахайилаашон нагузашт. *Садри Зиё*

**НАЗДИК** نزدیک **1.** нисбат ба чизе ба масофати кам ҷой гирифта; қариб; *муқобили* **дур** I 1, **баид** 1; 2. монанд, шабеҳ.

Мар-мардумро ду сифат аст, яке ба дигар наздик. *Ибни Сино*

3. хос, хоса, муқарраб.

Подшоҳони Бухоро мақом кардаанд ва ғуломону наздикони подшоҳ рағбат намуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. *ба шакли ҷамъ* **наздикон** хешовандон.

Гуфтам: ... Дурони бохабар дар ҳузуру наздикони бебасар дур. *Саъдӣ*

5. бо изофа ё бо изофа ва пешоянд маънои гуногун дорад: **наздики ...** назди ..., пеши ..., дар пеши ...

Наздики шутур махоб, хоби ошуфта мабин. *Зарбулмасал*

**ба наздики ...** а) дар назди ..., ба назди ..., ба сӯи ..., ба тарафи ...

Наванде барафганд ҳангоми хоб
Сипаҳбуд ба наздики Афросиёб *Фирдавсӣ*

б) дар назари ..., дар чашми ..., ба фикри ...

На мард аст он ба наздики хирадманд,
Ки бо пили дамон пайкор ҷӯяд;
Бале, мард он кас аст аз рӯи таҳқиқ,
Ки чун хашм оядаш, ботил нагӯяд. *Саъдӣ*

◇ **наздик буд (ки)** қариб буд (ки).

Амир он қадар хандид, ки наздик буд аз болои сандалӣ афтад. *Садри Зиё*

**НАЗДИКӢ** نزدیکی қарибӣ; *муқобили* **дурӣ** 1.

Панҷ чиз аст ... хос: яке андоза чун бузургиву хурдӣ ва дуриву наздикӣ ва шумори чизҳо. *Ибни Сино*

Ҳамегуфтам: Ба ҷо овар сабурӣ,
Ки наздикӣ бувад анҷоми дурӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ба наздикии ...** ба назди ..., ба ҳузури ..., ба пеши ...

Фиристод меҳтар якеро давон
Ба наздикии меҳтари корвон. *Фирдавсӣ*

**НАЗЕҲ** *а.* نزه пок, покиза, тоза, босафо.

Гузари мо бар боғе назеҳ ва бӯстоне хуррам афтод. *Авфӣ*

Бӯзинагон дар ин мавзеи назеҳ ва манозили хуррам меваҳои тару тоза меҳӯранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАЗЗОМ** *а.* نظام **1.** назмдиҳанда, ба тартиб оваранда; **2.** таснифкунандаи назм, назмнавис.

Сайёҳи ҳудуди ин вилоят,
Наззоми уқуди ин ҳикоят... *Ҷомӣ*

Гар бувад боиста ҳар мадҳе, ки маддоҳ оварад,
В-ар бувад шоиста ҳар назме, ки наззом оварад. *Муиззӣ*

**НАЗЗОРА||НАЗОРА** *а.* نظاره **1.** касе, ки ба чизе нигоҳ мекунад, тамошокунанда, тамошобин.

Ба хилватгаҳи хисраваш тохтанд,
Зи наззорагон парда пардохтанд. *Низомӣ*

Боғи нишон гар надиҳад зеби боғ,
Боғ шавад бар дили наззора доғ. *Ҷомӣ*

2. тамошо, манзара.

Муроди мардум аз боғу чаман сарв асту гул дидан
Тамошои қаду наззораи рӯи ту бас моро. *Мушфиқӣ*

**наззора кардан** тамошо кардан.

Ман дар паи эшон равон гашта хостам, ки аҳвол наззора кунам. *«Оини нигориш»*

**НАЗЗОРАГАР||НАЗОРАГАР** نظاره گر бинанда, назаркунанда, тамошобин, мушоҳидакунанда, тамошокунанда.

Наззорагар мабош дар ин роҳ мунтазир,
Валло(ҳ) ки ҳеҷ марг ба(д)тар з-интизор нест. *Шамси Табрезӣ*

**НАЗЗОРАГОҲ||НАЗОРАГОҲ** نظاره‌گاه ҷои назар, тамошогоҳ, маҳалли нигоҳ.

Аввали шаб назорагоҳам нур,
В-охири шаб ҳамошёнаи ҳур. *Низомӣ*

**НАЗЗОРАГӢ||НАЗОРАГӢ** نظارگی *ниг.* **наззора** 1.

Аҷаб монд аз он кор наззорагӣ,
Ба ибрат фурӯ монд якборагӣ. *Низомӣ*

Ҳам пайкари саодату ҳам нафси офия
Аз дидаи назорагиён дар ҳиҷоб шуд. *Хоқонӣ*

**НАЗИД** *а.* نضید рӯи ҳам чида, болои ҳам чидашуда (махсусан дар бораи либос гуфта мешавад).

Бидравем аз рухи ҳиҷронзадагон хайрии зард,
Бадали хайрӣ бикорем гули сурхи назид. *Ломеӣ*

**НАЗИЛ** *а.* نزیل меҳмон.

**НАЗИР** I *а.* نذیر бохабаркунанда, огоҳкунанда.

Фиристод лашкар баширу назир,
Гирифтанд ҷамъе аз эшон асир. *Саъдӣ*

Мо ба акси он зи ғайри ҳақ хабир,
Бехабар аз ҳақ бо чандин назир. *Румӣ*

**НАЗИР** II *а.* نظیر мисл, монанд.

Мисолаш чашми аҳвал ҳам надида,
Назираш оина ҳам н-оварида. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ва ба ҳар кадом назиру амсоли офоқӣ ва анфусӣ дар нафс илқо мекунад. *Аҳмади Дониш*

**НАЗИРА** *а.* نظیره чизи монанд.

Ва гӯянд аз ин ҷинс назираҳо бисьёр омад. *Аҳмади Дониш*

**НАЗИФ** *а.* نظیف покиза, тоза; нозук, зариф.

Обид аз таомҳои лазиз хӯрдан гирифт ва кисватҳои назиф пӯшидан. *Саъдӣ*

**НАЗИҶ** *а.* نضيج хар чизи пухта, махсусан меваи расида.

**НАЗМ** I *а.* نظم **1.** ба ришта кашидани гавҳар; оростан, ороиш додан.

Ёд бод он, ки ба ислоҳи шумо мешуд рост,
Назми ҳар гавҳари носуфта, ки Ҳофизро буд. *Ҳофиз*

**2.** тартиб, қоида, интизом.

Ҳунари бисьёр дорам аз донистани назми аскар. *Аҳмади Дониш*

**назми сухан** ба тартиб овардани сухан; *киноя аз* шеър гуфтан.

Рахе намонд зи назми сухан, ки наспардам,
Даре намонд зи лафзи дарӣ, ки накшодам. *Адиб Собир*

**назми умур** ба тартиб овардани корҳо.

Биё, ки чораи завқи ҳузуру назми умур
Ба файзбахшии аҳли назар тавонӣ кард. *Ҳофиз*

Осаф, ки дев бошаду девон ба ҳукми ӯст,
Назми умури мулки Сулаймон чӣ сон диҳад? *Мушфиқӣ*

**назм додан** тартиб додан, ба тартиб овардан.

Инсофи ту Мисрест, ки дар растаи ӯ дев
Назм аз ҷиҳати мӯҳтасибӣ дода дуконро. *Анварӣ*

**3.** *адш.* каломи мавзун, шеър; *муқобили* **наср** I 2.

Инро пеши ... қаввол бар, то бар ин назм савте ғариб ... бисозад. *Авфӣ*

Назми Камол баста ба ҳам риштаи дур аст,
Гуфтори дигарон ҳама бар ресмон гирех. *Камоли Хуҷандӣ*

**назми гуҳар рехтан** *киноя аз* шеър сароидан, шеъри хуб гуфтан.

Чун Мушфиқӣ назми гуҳар резад бари он симбар,
Дорад таваққӯъ як назар, эҳсону таҳсин бартараф. *Мушфиқӣ*

**НАЗМ** II||**НИЗМ** نزم бухор, туман.

Зи меғу назм, ки буд рӯзи равшан аз маҳи тир,
Чунон намуд, ки торӣ шаб аз маҳи обон. *Унсурӣ*

**НАЗМАН** *а.* نظماً дар назм, бо назм; **назман ва насран** дар назму наср, дар шеъру наср.

Назман ва насран дар ин асру замон гӯи сабқат аз ҷамеи фозилони замон рабуда. *Садри Зиё*

**НАЗОИР** *а.* نظاير *ҷ.* **назира.**

Гар назоир гӯям ин ҷою мисол,
Фахмро тарсам, ки орад ихтилол. *Румӣ*

**НАЗОКАТ** *а.* نزاکت нозукӣ, зебоӣ, латофат, зарофат.

... Ва назокати сӯҳбати ахавон ва латофати маҷлиси дӯстон. *Аҳмади Дониш*

**НАЗОР** I نزار *ниг.* **низор.**

**НАЗОР** II *а.* نضار тилло, зар; симу зар.

Ҳосил он кӯдак бар он тахти назор,
Шиста паҳлуи Қубоди шахрьёр. *Румӣ*

**НАЗОРА** *а.* نظاره *ниг.* **наззора.**

**НАЗОРАГАР** نظاره گر *ниг.* **наззорагар.**

**НАЗОРАГОҲ** نظاره گاه *ниг.* **наззорагоҳ.**

**НАЗОРАГӢ** نظارگی *ниг.* **наззорагӣ.**

**НАЗОРАТ** I *а.* نضارت тозагӣ, обдорӣ, таровaт.

Дар ҷӯйбори мамлакат сарве ба қомат ва назорати вай боло накашида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАЗОРАТ** II *а.* نظارت нигоҳ кардан ба сӯи чизе, дар таҳти назар доштан, зери назар гирифтан.

**НАЗОРӢ** نزاری *ниг.* **низорӣ.**

**НАЗОФАТ** *а.* نظافت покӣ, покизагӣ, тозагӣ.

Касе, ки мӯҳтоҷи назофат ва ташҳир аст, бе ғуслу таҳорат ба дарбори султон ҳозир шавад. *Аҳмади Дониш*

**НАЗОҲАТ** *а.* نزاهت покӣ ва сафват, форам будан.

Ба хонаи ӯ даромадем, сарой дидем дар ғояти назоҳат ва хубӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар сафои иморату назоҳати обу ҳавояш ақл ба бод дода ... *Аҳмади Дониш*

**НАЗР** *а.* نذر **1.** ваъда ва аҳду паймон.

Ман назр дорам, ки ҳеҷ шуғли султон накунам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Назр кардам: гар аз ин ғам ба дар оям рӯзе,
То дари майкада шодону ғазалхон биравам. *Ҳофиз*

**2.** *д.* он чӣ касе дар роҳи худо адо кардани онро ба муносибате ният мекунад, мас. қурбонӣ, садақа, намоз ва ғ.

Бибиён ҳама маҳзуз шуданд ва чанд фулусе назру ниёзаш доданд. *Савдо*

Дирӯз дар мавриди лоҳазии ҳазрати шумо маблағе назр гуфта будам. *Садри Зиё*

**НАЗФУДДАМ** *а.* نزف الدم *тиб.* хунрезӣ аз бинӣ ё раг, ки сабаби сустӣ ва заъфи бадан мешавад.

**НАЗЪ** *а.* نزع дами вопасин, охирин нафас, дами марг, ҷонканӣ.

Пирмарде зи назъ менолид,
Пиразан сандалаш ҳамемолид. *Саъдӣ*

Чун ба ҳолати назъ расид, бифармуд, то Амрро бикуштанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**назъи равон** ҷонканӣ.

Чанд дорам дар фироқаш ҳолати назъи равон,
Қошки якборагӣ ҷонро зи тан берун кунам. *Ҳилолӣ*

**НАЗҶ** *а.* نضج *ниг.* **нузҷ.**

**НАИМ** *а.* نعيم **1.** неъмат, мол; бонгарӣ, тавонгарӣ; фаровонӣ.

Аз он чандон наими инҷаҳонӣ,
Ки монд аз оли Сосон в-оли Сомон ... *Низомии Арӯзӣ*

Чӣ илтифот муҳибро ба бӯстону наим,
Ки дил зи рӯи ту боғест пур зи нори Халил. *Камоли Хуҷандӣ*

**наим хӯрдан** аз нозу неъмат баҳравар шудан, аз нозу неъмат лаззат бурдан.

Олим, ки хӯрданш ҳама ғам бошад аз ҷаҳон,
Беҳтар зи ҷоҳиле, ки наими ҷаҳон хӯрад. *Адиб Собир*

**2.** хуррамӣ, шодмонӣ, сурур; саодатмандӣ; *маҷ.* биҳишт.

Орифон ҷониби наим раванд,
Ғофилон хору бехабар миранд. *Шамси Табрезӣ*

Гар диҳад бӯи сӯҳбати ту насим,
Накунам ёди хулду зикри наим. *Ҷомӣ*

**НАИСТОН||НАЙСИТОН** نیستان найзор, ҷои рӯидани най; киштзори найшакар.

Бухоро обгир будааст ва баъзе аз вай наистон будааст. «*Таърихи Наршахӣ*»

Чу андар гулситон ояд, гулу сарваш суҷуд оранд,
Чу андар найситон ояд, қасаб бар қанд печонанд.
*Шамси Табрезӣ*

**НАЙ I** نی **1.** як навъ гиёҳе, ки дар ҷойҳои сероб мерӯяд ва танаш борику рост ва баланд дошта, миёнаш ковок аст; қамиш.

Биёвард лашкар суи Хоррай,
Бад-он марғзоре, ки буд обу най. *Фирдавсӣ*

Қашида най аз оби пурмавҷ сар,
Чу найза, ки созад зи ҷавшан гузар. *Шодӣ*

**2.** *мус.* як навъ олати мусиқии нафасӣ, ки бештар аз танаи най сохта мешавад.

Гар набудӣ нолаи найро самар,
Най ҷаҳонро пур накардӣ аз шакар. *Румӣ*

◇ ***най ба нӯги димоғаш намерасад*** *зарб.* дар бораи одами мутакаббир ва ҳавобаланд гуфта мешавад.

**НАЙ II** نی *ниг.* **не.**

**НАЙАНБОН** نی‌انبان *мус.* номи навъе аз асбоби мусиқӣ, ки аз най ва халтаи чармини сӯрохдор иборат аст, ва онро аз най пуф карда менавозанд.

Аз масомоти ӯ хушод оғӯш
Чу найанбон ҳазор ранг хурӯш. *Бедил*

**НАЙБАСТ** نی‌بست чайла, каппа, коза.

Оҳу ва ёрон ... бо якдигар авқот мегузарониданд ва найбасте буд, ки ба ҳар вақт он ҷо ҷамъ шуданд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**НАЙДАРАВ** نی‌درو даравкунандаи най.

Ба раҳ-бар яке найситон буд нав,
Басе андар ӯ мардуми найдарав. *Фирдавсӣ*

**НАЙЗА** نیزه яроқест, ки иборат аз чӯби дарозе буда, нӯги он пайкони оҳанин дорад.

Силоҳро аз ин ҷиҳат қимат шуд, чунон ки найза ба панҷоҳ дирам шуд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Ду найза, ду бозу, ду марди далер,
Яке аждаҳову дигар наррашер. *Фирдавсӣ*

◇ **найзаи оташин** *киноя аз* шуои офтоб, махсусан дар тулӯъ ва ғуруб; **найзаи хаттӣ** а) беҳтарин навъи найза аст, ки росту дароз мебошад.

Найзаи хаттӣ ба дасти ӯ кунад
Бо дили душман забон андар даҳон.
«*Баҳори Аҷам*»

б) *киноя аз* шуои офтоб.

Агар шабнам рабояд офтоб аз найзаи хаттӣ,
Ту бо он қадди раъно ҳалқаҳои чашм бирбой. *Соиб*

**НАЙЗАБОЛО** نیزه‌بالا воҳиди ченак, ки ба дарозии найза баробар аст.

Омадани селоб дар вилояти Систон чунон ки дар канораи хандақ ва ҳаволии шаҳр як найзаболо об мерафт. «*Таърихи Систон*»

**НАЙЗАВАР** نیزه‌ور найзадор, ҷанговари найзадор, найзаандоз.

Бари тахти ман тохтандӣ савор,
Сияҳпӯшу найзаварон сад ҳазор. *Фирдавсӣ*

**НАЙЗАГУЗОР** نیزه‌گزار найзазани моҳир, касе, ки найзаандозиро хуб медонад.

Ҳама хунинлибосу дуздшиор,
Ҳама теғозмою найзагузор. *Ҷомӣ*

**НАЙЗАК** نیزک найза, найзаи кӯтоҳ.

**НАЙЗАСАВОР** نیزه‌سوار савори ҷангии найзадор.

Ҳама дашти найзасаворон бигард,
Нигар, то киро ёбӣ аспи набард. *Фирдавсӣ*

**НАЙИР** *а.* نیر нурпошанда, нурдиҳанда, равшанкунанда; *маҷ.* ҷирми осмонӣ, ҳамчун ситора, офтоб, моҳ.

Эй ҳумои давлат, аз мо сояи худ бармагир,
Найири иқболи ту бар ҳар кӣ тобад, муқбил аст.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Тарсам, ки тоби найири бедод дар замин
Пажмурдагӣ ба нилуфари осмон диҳад. *Мушфиқӣ*

**найири асғар** моҳ, моҳтоб; **найири аъзам** офтоб.

Зикри азамати ӯ чун найири аъзам дар нисфунаҳор зоҳир [буд]. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**НАЙИРАЙН** *а.* نیرین **1.** *шакли дугонаи* **найир;** *киноя аз* офтобу моҳ.

Иртифои найирайн дар як дараҷа мӯҷиби муҳоқ аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *киноя аз* Ҳасану Ҳусайн — фарзандони Алӣ, ки домоди Муҳаммади пайғамбар буд.

**НАЙЛ** *а.* نیل ба мақсад расидан, комьёб шудан.

Хайри ба изофат чизҳоест, ки дар найли он ғоят нофеъ шавад. *Насириддини Тӯсӣ*

Агар гӯӣ найли маром ва таҳсили ком мавқуфи талаб ва тараддуд аст, ризқ аз осмон насрад.
*Аҳмади Дониш*

**НАЙЛАБАК** نی‌لبک наи хурд, ки бо лаб менавозанд.

**НАЙРАНГ** نیرنگ **1.** сеҳр, афсун, чашмбандӣ; *маҷ.* ҳила, макр, фиреб.

Нодон гумон барию на огоҳӣ
Аз тунбалу азимату найрангаш. «*Луғати фурс*»

Зи ҳеҷ гуна бад-ӯ ҷодувони ҳилатсоз
Ба кор бурд надонанд ҳилату найранг. *Фаррухӣ*

**найрангу шатал** ҳилаву фиреб.

Толибе нест, ки он ҳилагар аз ваъдаи хом
Ғуссае дода ба найрангу шатал гож накард.
*Шоҳин*

**2.** *маҷ.* кори нозуку ҳилаомез, чора, тадбир.

Зи ҳар гуна найрангҳо сохтанд,
Мар-он дардро чора нашнохтанд. *Фирдавсӣ*

**3.** нақш, тарҳ, нигор.

Ту гуфтӣ, ки абре баромад зи кунҷ,
Зи шангарф найранг зад бар турунҷ. *Фирдавсӣ*

**НАЙРАНГСОЗ** نیرنگساز **1.** сеҳрсоз, соҳир, афсунгар; *маҷ.* ҳилагар, маккор, фиребгар.

Чунин гуфт иблиси найрангсоз,
Ки ҷовид зӣ, шоҳи гарданфароз. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ*. моҳир, усто, одами бомаҳорат.

Чу огоҳӣ омад ба Эронзамин,
Аз он некпай меҳтари б-офарин,
Ҳам аз ҷангу пайкор бо хушнавоз
Зи рои чунон марди найрангсоз. *Фирдавсӣ*

**НАЙРАНҶ** نیرنج *шакли арабишудаи* **найранг.**

**НАЙРАНҶОТ** *а.* نیرنجات *ҷ.* **найранҷ.**

Улуми найранҷот дар миёни эшон зоҳир бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НАЙСИТОН** نیستان *ниг.* **наистон.**

**НАЙСОН** نیسان **1.** моҳи ҳафтӯми тақвими сурьёнӣ, ки ба моҳи апрель баробар меояд ва мувофиқи ривоят, гӯё аз қатраҳои борони ин моҳ ба даруни садаф марворид пайдо мешавад.

Ба так жола мерехт бар кӯҳу дашт,
Ту гуфтӣ магар абри найсон гузашт. *Саъдӣ*

Ҳамчу абри найсон симу ҷавоҳир бар лашкарӣ ва раоё нисор кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** борони моҳи найсон.

Ба бустони давлат чу найсон расид,
Яке ғунча аз боғи хандон расид. *Шодӣ*

**НАЙСОРӢ||НЕСОРӢ** نیساری сипоҳӣ, лашкарӣ, низомӣ.

Сафе бар дигар даст биншонданд,
Ҳаме ном найсориён хонданд. *Фирдавсӣ*

**НАЙШАКАР** نیشکر навъе аз най аст, ки аз он шакар ҳосил мешавад.

То забон ёд кард он лаборо,
Қоми ман чун даҳони найшакар аст. *Анварӣ*

**НАК** نک *шакли кӯтоҳшудаи* **инак.**

Нак фалон шаҳ аз барои заргарӣ
Ихтиёрат карда, зеро меҳтарӣ. *Румӣ*

**НАКАБОТ** *а.* نکبات *ҷ.* **накбат.**

**НАКАВ** نکو: **бори накав** боре, ки ба он даст расондан мумкин нест, боре, ки сару кор доштан бо он боиси ташвиши барзиёд мешавад.

Чун чунон дид саисбачча, барошуфту гуфт:
Аз куҷо ёфтӣ, эй мири ман, ин бори накав? *Шоҳин*

**НАКБАТ** *а.* نکبت бадбахтӣ, сахтӣ, машаққат, ранҷ; бечорагӣ; хорӣ.

Мамлакати оли Сомон рӯй дар накбат дорад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз ҳар навъ суханон ба самъи ӯ расонидаанд, ҳар оина ба ту накбате хоҳад расид. *Авфӣ*

[Писарон] шояд ки баъд аз дидани накбат ва кашидани меҳнат танбеҳе ёфта, онро бар ваҷҳи маслаҳат сарф намоянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАКБО** *а.* نکبا боди тунду тезе, ки роҳи вазиши худро иваз ва каҷ карда миёни ду бод мевазад, ва он навъҳои гуногун дорад.

Умр додам бар умеди ҷоҳу ҳосил ҳеҷ на,
Мушк бардодам ба накбо, барнатобад беш аз ин. *Хоқонӣ*

**НАКИР** *а.* نکیر **1.** он кӣ инкор мекунад, инкоркунанда;
**2.** *д.* номи яке аз ду фаришта, ки гӯё пас аз марг дар гӯр ба сари мурда омада аз ӯ гуноҳу савоберо ки дар дуньё карда аст, бозпурс мекунад.

Вой он афсӯсие, к-аш бӯйгир
Бошад андар гӯр Мункар ё Накир. *Румӣ*

**НАҚОБ** نکاب **1.** зок, аччиқтош; моддае, ки обаш шӯр аст; **2.** оби намак, намакоб.

**НАКОЛ** *а.* نکال уқубат, ранҷ, азоб; ҷазои сахт.

Хатое аз даст биравад ва дар гирдоби накол афтам. *Авфӣ*

Не адабшон, не ғазабшон, не накол,
Не нуосу не қиёсу не хаёл. *Румӣ*

**НАКС I||НИКС** *а.* نکث шикастани аҳду паймон; барҳам задани муомила ва савдо.

Накси мисоқ хислати мазмум аст. *Авфӣ*

**НАКС II** *а.* نکس нагунсор шудан, вожгун шудан, чаппа шудан.

Чун намурд аз накс он ҷонсер мард,
Аз фироқи марг бар худ гирья кард. *Румӣ*

**НАКУ** نکو *ниг.* **накӯ.**

**НАКУГӮ(Й)** نکوگو(ی) *ниг.* **накӯгӯ(й).**

**НАКУЗОД** نکوزاد *ниг.* **накӯзод.**

**НАКУКОР** نکوکار *ниг.* **накӯкор.**

**НАКУКОРПАРВАР** نکوکارپرور *ниг.* **накӯкорпарвар.**

**НАКУКОРӢ** نکوکاری *ниг.* **накӯкорӣ.**

**НАКУМАНЗАРӢ** نکومنظری *ниг.* **накӯманзарӣ.**

**НАКУМАРД** نکومرد *ниг.* **накӯмард.**

**НАКУНОМ** نکونام *ниг.* **накӯном.**

**НАКУНОМӢ** نکونامی *ниг.* **накӯномӣ.**

**НАКУРӮ(Й)** نکورو(ی) *ниг.* **накӯрӯ(й).**

**НАКУРӮӢ** نکوروئی *ниг.* **накӯрӯӣ.**

**НАКУСИРАТ** نکوسیرت *ниг.* **накӯсират.**

**НАКУХОҲ** نکوخواه *ниг.* **накӯхоҳ.**

**НАКУХОҲӢ** نکوخواهی *ниг.* **накӯхоҳӣ.**

**НАКУХӮ(Й)** نکوخو(ی) *ниг.* **накӯхӯ(й).**

**НАКУӢ** نکوئی *ниг.* **накӯӣ.**

**НАКУҲИДАН** نکوهیدن *ниг.* **накӯҳидан.**

**НАКУҲИДАРОЙ** نکوهیده‌رای *ниг.* **накӯҳидарой.**

**НАКУҲИШ** نکوهش *ниг.* **накӯҳиш.**

**НАКӮ||НАКУ** نکو *ниг.* **некӯ.**

**НАКӮГӮ(Й)||НАКУГӮ(Й)** نکوگو(ی) касе, ки гапи нағз мезанад, он кӣ чизҳои маъқул мегӯяд; касе, ки дар бораи дигарон чизи бад намегӯяд.

Кард ақлам насиҳате мӯҳкам,
Ки накӯгӯӣ бош ё абкам. *Саноӣ*

Яке хубкирдору хушхӯӣ буд,
Ки бадсиратонро накӯгӯӣ буд. *Саъдӣ*

**НАКӮЗОД||НАКУЗОД** نکوزاد хушзот, наҷиб.

Гирифтанд фарзона Беҳзодро,
Дигар раҳ Ҳумои накӯзодро. *Хоҷу*

**НАКӮКОР||НАКУКОР** نکوکار касе, ки кори хуб мекунад, некукор; *муқобили* **бадкор.**

Накӯкор бо чеҳраи зишту тор
Фаровон беҳ аз некуи зишткор. *Асадӣ*

**НАКӮКОРПАРВАР||НАКУКОРПАРВАР** نکوکارپرور ба одамони хуб ёридиҳанда, касе, ки ба одамони хуб ёрмандӣ мекунад.

Накӯкорпарвар набинад бадӣ,
Чу бад парварӣ, хасми ҷони хадӣ. *Саъдӣ*

**НАКӮКОРӢ||НАКУКОРӢ** نکوکاری некӯкорӣ, хубкорӣ, кори хуб кардан, некӣ кардан; *муқобили* **бадкорӣ.**

Он кист, к-аз рӯи карам бо мо вафодорӣ кунад,
Бар ҷои бадкоре чу ман як дам накӯкорӣ кунад.
*Ҳофиз*

**НАКӮМАНЗАРӢ||НАКУМАНЗАРӢ** نکومنظری хушрӯӣ, зебоӣ, ҳусну ҷамол.

Ду покизапайкар чу ҳуру парӣ,
Чу хуршеду моҳ аз накӯманзарӣ. *Саъдӣ*

**НАКӮМАРД||НАКУМАРД** نکومرد некмард, одами хуб.

Накӯмард аз гуфти хуб асту хӯй,
Чу шох аз гулу мева бошад накӯй. *Асадӣ*

**НАКӮНОМ||НАКУНОМ** نکونام некном, касе, ки ӯро бо некӣ ном мебаранд.

Зиндаи ҷовид монд ҳар кӣ накӯном зист,
К-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро.
*Саъдӣ*

**НАКӮНОМӢ||НАКУНОМӢ** نکونامی некномӣ, овоза пайдо кардан ба хубию некӯкорӣ.

Накӯномӣ аз гетӣ онро сазост,
Ки кирдори ӯ хубу гуфтор рост. *Асадӣ*

**НАКӮРӮ(Й)||НАКУРӮ(Й)** نکورو(ی) хушрӯ, зеборӯй, зебо, соҳибҷамол.

Аё некӯтар аз умру ҷавонӣ,
Накӯрӯро накӯ кирдор бояд. *Саноӣ*

Накӯрӯ, ки зевар набандад ба дӯш,
Басе беҳтар аз зишти пероянӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАКӮРӮӢ||НАКУРӮӢ** نکوروئی хусн, ҷамол, зебоӣ.

Чун шамъи накӯрӯӣ дар раҳгузари бод аст,
Тарфи ҳунаре барбанд аз шамъи накӯрӯӣ. *Ҳофиз*

**НАКӮСИРАТ||НАКУСИРАТ** نکوسیرت касе, ки ахлоқ ва одоби хуб дорад, хушхӯй, хушахлоқ.

Он накӯсират Муҳаммад ном буд,
То бад-он олам аз ӯ як гом буд. *Аттор*

**НАКӮХОҲ||НАКУХОҲ** نکوخواه хайрхоҳ, дӯст, некандеш.

Ба назди ман он кас накӯхоҳи туст,
Ки гӯяд фалон чоҳ дар роҳи туст. *Саъдӣ*

**НАКӮХОҲӢ||НАКУХОҲӢ** نکوخواهی хайрхоҳӣ, некандешӣ, дӯстӣ.

Беҳин коре, ки андар зиндагонист,
Накӯхоҳӣ, ба кас роҳатрасонист. *Носири Хисрав*

**НАКӮХӮ(Й)||НАКУХӮ(Й)** نکوخو(ی) хушхӯй, хуштабиат, хушахлоқ.

Ту чандон ки бошӣ, сухангӯй бош,
Хирадманд бошу накӯхӯй бош. *Фирдавсӣ*

Накӯхӯён сафеҳонро забунанд,
Ки инон роҳвор, онон ҳаруманд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАКӮӢ||НАКУӢ** نکوئی **1.** кори нек, хубӣ, некӣ, нағзӣ.

Накӯӣ гар кунӣ, миннат манеҳ з-он,
Ки ботил шуд зи миннат ҷуду эҳсон.
*Носири Хисрав*

Накӯӣ бо бадон кардан чунон аст,
Ки бад кардан ба ҷои некмардон. *Ҳилолӣ*

**2.** зебоӣ, хушрӯӣ.

Дар накӯӣ рӯ чу шеъри Анварӣ,
Ростӣ, бояд қиёмат мекунад. *Анварӣ*

**НАКӮҲИДАН||НАКУҲИДАН** نکوهیدن таъна кардан, сарзаниш кардан, маломат кардан, мазаммат кардан.

Накӯҳида бошад ҷафопеша мард,
Ба гирди дари оздорон магард. *Фирдавсӣ*

Мардумон аз он қатли Баромика бар Рашид айб гуфтанд ва накӯҳиданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Далқат ба чӣ кор ояду тасбеҳу мураққаъ,
Худро зи амалҳои накӯҳида барӣ дор. *Саъдӣ*

**НАКӮҲИДАРОЙ||НАКУҲИДАРОЙ** نکوهیده‌رای одами бадандеша, касе, ки маслиҳати нописандида медиҳад.

Маликро дили рафта омад ба ҷой,
Биҳандиду гуфт: Эй накӯҳидарой... *Саъдӣ*

**НАКӮҲИШ||НАКУҲИШ** نکوهش таъна, сарзаниш, айбҷӯӣ, маломат, мазаммат.

Ба посух накӯҳиш басе ёфтам,
Азеро ба назди ту биштофтам. *Фирдавсӣ*

Чанд аз ту маро накӯҳиш охир,
К-ам доғ ба доғ барниҳодӣ. *Анварӣ*

**НАКҲАТ** *а.* نکهت **1.** бӯи даҳон; **2.** бӯи хуш, хушбӯӣ.

Накҳати анбари соро ҳама олам бигирифт,
То сабо шона зад он турраи анбарсоро. *Ҷомӣ*

Ҳунар чу мушк бувад, мушк кай ниҳон монад?
Ҷаҳон зи накҳати ӯ пур зи бӯ шавад ногоҳ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Кушодӣ ҷайбу омад накҳати ӯ дар гулистон ҳам,
Ки гул аз бод барҳам хӯрду булбул шуд парешон ҳам. *Мушфиқӣ*

**НАЛК** نلک *ниг.* **нилк.**

**НАЛМ** نلم хуб, зебо, хушрӯӣ.

Он хуштару беҳтар, ки ту дар вай набувӣ,
Маҷлиси налму хуш он аст, ки оиву равӣ. *Сӯзанӣ*

**НАМ I** نم **1.** тарӣ, рутубат; андак; об; борон, бориш.

Ҳар яке бо ҷинси худ дар карди худ
Аз барои пухтагӣ нам мехӯрад. *Румӣ*

Чу оташрост хӯ к-аз нам бимирад,
Ба оби зиндагонӣ ҳам бимирад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Зи абр андаромад ба ҳангом нам,
Ҷаҳон шуд ба кирдори боғи Ирам. *Фирдавсӣ*

**нам задан** об рехтан, об пошидан.

Роҳ чун рӯфта гашту нам зада шуд,
Ҳама роҳ аз бутон чу буткада шуд. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* ашк, гирья.

Аз ғусса дилаш ҳазорпора,
Берун наму андарун шарора. *Шоҳин*

**нам аз рухсор чидан** ашк аз рӯй пок кардан; *маҷ.* тасаллӣ додан; ◇ **нами ток** *киноя аз* шароб; **нами чашм** ашк, оби дида.

Рӯи хокию нами чашмамро хор мадор,
Чархи фирӯза тарабхона аз ин каҳгил кард.
*Ҳофиз*

**нами қувват дар ҷигар доштан** тоқат доштан, зӯр доштан.

Диловарони тарафайн ... то нами қувват дар ҷигар доштанд, доди пурдилӣ ва таҳаввур доданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**НАМ** II||**НАММ** *а.* نم суханчинӣ, хабаркашӣ.

**НАМАД** نمد порчаест, ки аз пашми дағал тайёр карда мешавад ва аз он кулоҳу ҷома, фарши хона ва ғ. месозанд.

Ба ҷабри хотири мо кӯш, к-ин кулоҳи намад
Басо шикаст, ки бо афсари шаҳӣ овард. *Ҳофиз*

Намади сиёҳ аз собун сафед нашавад.
*Зарбулмасал*

◇ **намад дар об афкандан** *киноя аз* кардани коре, ки ислоҳаш мушкил аст.

Намад бошад дар об афкандан осон,
Набошад з-ӯ бароварданш з-он сон.
*Фахриддини Гургонӣ*

**НАМАДГАР** نمدگر намадсоз, касе, ки намад мемолад.

**НАМАДЗИН** نمدزین порчаи пашмин, ки ба рӯи зин меандозанд; порчаи махсуси пашмин ва ё намадин, ки бар пушти асп андохта, зинро ба рӯи он мениҳанд.

Чарогоҳи Рахш омаду ҷои хоб,
Намадзин биафканд дар пеши об. *Фирдавсӣ*

Суми бодпоён ба хун чун ақиқ,
Шуда то намадзин ба хун-дар ғариқ. *Низомӣ*

◇ **хушк нашудани** (*ё* **нагаштани**) **намадзин** *киноя аз* бе оромишу истироҳат аз манзиле ба манзили дигар равона шудан.

Нагашт дар талаби зин маро намадзин хушк,
Зи баски хоҳам ҳар соате зи ҳар дар зин.
*Камоли Исмоил*

**НАМАДМОЛ** نمدمال *ниг.* **намадгар.**

**НАМАДПӮШ** نمدپوش касе, ки пӯшоки пашмин ва ё намадин мепӯшад, пашминапӯш.

Намадпӯше омад ба ҷангаш фароз,
Ҷавоне ҷаҳонсӯзу пайкорсоз. *Саъдӣ*

**НАМАК** نمک **1.** моддаи сафеди булӯришакл, ки мазаи шӯр дошта дар хӯрок ва дар соҳаҳои гуногуни хоҷагӣ ба кор мебаранд.

Зи даврон он қадар, эй Сайидо, озурдагӣ дорам,
Намакро мешуморад марҳами кофур доғи ман.
*Сайидо*

**2.** *маҷ.* латофат, зарофат, ҳусну ҷамол, малоҳат.

Боз ту ноз мекунӣ, нози ҷаҳон туро расад,
Ҳусну намак туро бувад, нози дигар киро расад?
*Шамси Табрезӣ*

Эй пайки пайхуҷаста, чӣ номӣ, фадайту лак,
Ҳаргиз сиёҳчарда надидам бад-ин намак. *Ҳофиз*

◇ **намак ангезидан** (*ё* **ангехтан**) гирья кардан ва ашк рехтан; **намак ба реш** (*ё* **ба ҷароҳат**) **рехтан** (*ё* **пошидан, задан, зиёда кардан**) азоб бар азоб афзудан, дарду алами касеро зиёд кардан.

Маъдани раҳми илоҳ омад малак
Гуфт: Чун резам ба реши ӯ намак? *Румӣ*

Он кас, ки ба ҷароҳати мо мезанад намак,
Мекард кош ҳаққи намакро риояте. *Соиб*

**намаки синаи** *касе* **будан** азоб додан касеро, касеро сӯзондан.

Шӯре ба дили сӯхта уфтод, бифармо,
Имшаб намаки синаи бирьёни кӣ будӣ? *Хилолӣ*

**намак бар ҷигар доштан** меҳнат болои меҳнат ва азоб болои азоб кашидан; **намак гирад (ба) чашмаш** чашми ӯ кӯр шавад — ибораест, ки барои нафрин кардани касе, ки қадрношиносӣ карда бошад, гуфта мешавад.

Намак гирад ба чашмаш, гар кунад ҳамчашмаи
Лайлӣ,
Ҷаро дар шӯразори чашми Маҷнун буд оҳуро.
*Соиб*

Зуд бигирад намак дидаи он кас, ки ӯ
Нону намак хӯрду рафт, хону намакдон шикаст.*

**намак дар дидаи** *касе* **судан** касеро азоб додан, алам кунондан.

Самандаш ҷилва мепаймуду мерафт,
Намак дар дидаҳо месуду мерафт. *Нозим*

Хаёли лаъли ёраш дар назар буд,
Аз он доим намак дар дида месуд. *Ҳозиқ*

**НАМАКДОН** نمکدان **1.** зарфи намак, зарфи хурде, ки ба он намак рехта ба дастурхон мегузоранд; намакҷома.

Яке ғурми бирьёну нон аз бараш,
Намакдону риҷор гирд андараш. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* даҳони маъшуқ.

Аз лабат шир равон буд, ки ман мегуфтам:
Ин шакар гирди намакдони ту бе чизе нест.
*Ҳофиз*

Бар сӯхтагон кам зи яке ханда, ки боре
Доди ҷигари худ зи намакдони ту ёбанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **намакдон шикастан** кӯрнамакӣ кардан, қадрношиносӣ кардан, кӯрнамак шудан; **намак хӯрдану намакдон шикастан** некиро ба бадӣ сазо додан, ношукрӣ кардан, кӯрнамакӣ кардан.

Ҳар кас, ки намак хӯрда, намакдон шиканад,
Дар маҳфили риндони ҷаҳон саг беҳ аз ӯст.
*Салмони Соваҷӣ*

Зи кӯи ҳақгузорӣ рахт бастӣ,
Намак хӯрдӣ, намакдонро шикастӣ. *Ҷомӣ*

**НАМАКИН** نمکین **1.** шӯр, намакдор, намакзада; гуворо, хуштаъм; **2.** *маҷ.* хуш, латиф, зебо, малеҳ.

Нигори ман чу дарояд ба хандаи намакин,
Намак зиёда кунад бар ҷароҳати решон. *Саъдӣ*

**НАМАКСОР** نمکسار маъдани намак, замини шӯр, ки дар он намак фаровон аст.

Луқма аз дасти ӯ дар намаксор афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба якбора тарки намаксор кард,
Бар-ӯ ҷумла пашму намад бор кард. *Ҷомӣ*

**НАМАКСУД** نمکسود хӯрокворие, ки ба он намак зада хушконидаанд, монанди гӯшт, моҳӣ ва ғ.

Надорӣ намаксуду ҳезум, на нон,
На шаб дук ресӣ ҳаме чун занон. *Фирдавсӣ*

Оташи ман маҳрами ин дуд нест,
Ин ҷигари сода намаксуд нест. *Низомӣ*

**НАМАКЬЁФТА** نمکیافته намакин, намакзада.

Бар-он нон, ки бӯётар аз мушк буд,
Намакьёфта моҳии хушк буд. *Низомӣ*

**НАМАТ** *а.* نمط тарз, тариқа, равиш, усул.

Меҳо, зӯрмандӣ макун бар кеҳон,
Ки бар як намат менамонад ҷаҳон. *Саъдӣ*

Ҳар яке аз маккорон бад-ин намат афсун мехонданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАМИДАН** نمیدن майл кардан ва таваҷҷӯҳ намудан.

Вақти маргу дард он сӯ менамӣ,
Чун кудурат рафт, пас чун аъҷамӣ. *Румӣ*

**НАМИМ** *а.* نمیم суханчин, ғайбаткунанда, бӯҳтонгӯй.

Ҳаст чун қумрӣ таннозу вақеъ,
Ҳаст чун тӯтӣ ғаммозу намим. *Хоқонӣ*

**НАМИМА** *а.* نمیمه суханчинӣ, тӯҳматгарӣ, бӯҳтон, ғайбат.

Баъд аз ин муфсидон ва ғаммозонро миёни мо маҷоли намима ва ифсод намонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАМИР** *а.* نمیر *ниг.* **нимр.**

**НАМИҚА** *а.* نمیقه мактуб, рисола, нома, чизи навишташуда.

**НАММ** *а.* نم *ниг.* нам II.

**НАММОМ** *а.* نمام суханчин, хабаркаш.

Ҳам аз наммом парҳез, эй бародар,
Ки аз наммом ҷон афтад дар озар. *Носири Хисрав*

Васияти дуйӯм он, ки сой ва наммомро дар маҷлиси худ роҳ надиҳад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАММОМӢ** نمامی суханчинӣ, хабаркашӣ.

Гардани ӯ ва бародараш, ки наммомӣ карда буд, бизад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НАМНОК** نمناک тар, мартуб, рутубатнок.

Дам ба дам, эй ғунчаи раъно, маханд аз гирьяам,
Қ-ин чаманро обу ранг аз чашми намноки ман аст. *Ҷомӣ*

**намо** نما *асоси замони ҳозираи* **намудан.**

**НАМО** *а.* نما нумув, рӯиш, афзоиш.

Рустаниҳои ту бе саъи намо
Ҷумла бо барги тамом аз шоху барг. *Анварӣ*

**НАМОЁН** نمایان намудор, ошкор, равшан, возеҳ; **намоён шудан** намудор шудан.

Ҳарорат буруи рафт аз офтоб,
Фалак шуд намоён чу тоси яхоб. *Сайидо*

... Ва ситорагони барроқ намоён намегардад. *Аҳмади Дониш*

**НАМОЗ** نماز *д.* дуо, ибодат ва арзи ҳоҷату ниёз ба худо, ки аз рӯи шариати ислом дар як шабонарӯз панҷ маротиба адо карда мешавад.

Намозат барад, гарш хорӣ намой,
В-аз ӯ хор гардӣ, чу бурди намозаш. *Носири Хисрав*

**намози аср** *д.* намозе, ки то як соат пеш аз ғуруби офтоб хонда мешавад; **намози бомдод** намозе, ки пагоҳ пеш аз баромадани офтоб мехонанд; **намози дигар** а) *д. ниг.* **намози аср;** б) *маҷ.* бегоҳ, бегоҳӣ.

Қашид он ситам то намози дигар,
Магас дер гардад ҷудо аз шакар. *Сайидо*

**намози зӯҳр** *ниг.* **намози пешин; намози истисқо** намозе, ки дар хушксолӣ барои борон талабидан мехонанд; **намози ишо** *ниг.* **намози хуфтан.**

Ифтитоҳи ин маҷлис аз бонги намози ишо буд. *Аҳмади Дониш*

**намози ишроқ** намозе аз ғайри намозҳои панҷгона буда, пас аз баромадани офтоб мехонанд; **намози майит** *ниг.* **намози ҷаноза; намози мағриб** *ниг.* **намози шом.**

Адолатпаноҳ намози мағриб карда савор шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**намози одина** намозе, ки ҳафтае як бор рӯзи ҷумъа мехонанд, намози ҷумъа.

Вай масҷиди ҷомеъ бино кард аз холиси моли худ ба ғоят некӯ ва моли азим харҷ кард ва намози одина гузорд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**намози пасин** *ниг.* **намози аср; намози пешин** намозе, ки тахминан то соати яки рӯз хонда мешавад; **намози субҳ** *ниг.* **намози бомдод; намози фитр** намозе, ки дар рӯзи иди рамазон пеш аз намози пешин мехонанд; **намози хуфтан** намози панҷӯм, ки шабона пеш аз хоб мехонанд; **намози шом** а) *д.* намозе, ки баъди фурӯ рафтани офтоб ва пас аз бист дақиқаи намози аср хонда мешавад; б) вақти хондани намози шом, вақти шом; **намози шукрона** намозе, ки ба шукронаи ҳосил шудани мурode ва дафъ гардидани таҳлукае мехонанд; **намози қазо** намозе, ки пас аз гузаштани вақташ хонда мешавад; **намози ҷамоат** намозе, ки бо ҷамоат (на ба танҳоӣ) хонда мешавад; **намози ҷаноза** намозе, ки пас аз ғусл додани мурда дар сари тобути ӯ хонда мешавад; **намоз бурдан** аз рӯи бандагӣ ва таъзиму тавозӯъ сар фуруд овардан.

На осема гашту на пурсид роз,
Ниёишкунон рафту бурдаш намоз. *Фирдавсӣ*

**намоз гузордан** намоз хондан, ба ҷой овардани намоз.

Яъқуб бархост ва ду ракъат намоз бигузорд. *Абдуллоҳи Ансорӣ*

**намоз кардан** намоз хондан, намоз ба ҷо овардан.

Ҳар он касе, ки дар ин ҳалқа нест зинда ба ишқ,
Бар ӯ намурда ба фатвои ман намоз кунед. *Ҳофиз*

**намоз қазо кардан** *ниг.* **қазо.**

**НАМОЗӢ** نمازی пок, ноолуда, тоза.

Мадеҳ чун булҳавас дар сина ҷо ишқи маҷозиро,
Макун бо маъсият олуда домони намозиро. *Сайидо*

**НАМОИШ** نمايش зоҳир кардан, зуҳур, ҷилва, ба чашм намоён кардан (шудан).

В-ар нагӯй айби худ боре, хамуш,
Аз намоиш в-аз дағал худро макуш. *Румӣ*

...Ва таъдиди зану фарзандон ... ҷуз ороишу намоиш беш нестӣ. *Аҳмади Дониш*

**намоиш кардан** зоҳир шудан, намудор шудан.

Дигар шаб намоиш кунад бештар,
Туро рӯшноӣ диҳад бештар. *Фирдавсӣ*

**НАМОИШХОНА** نمايشخانه макони махсусе, ки онҷо чизеро намоиш медиҳанд.

Аккосони урупоӣ кӯчо, ки ба ҳамин ҳолату ба чунин сурат акси муборакро гирифта, дар намоишхонаҳо нумури аввал карда, доман-доман тангаву тиллоро иловаи мо-филкисаи худ созанд. *Садри Зиё*

**НАМОК** نماك **1.** ривоҷ, равнақ.

Чу солат шуд, эй хоҷа, аз шаст пок,
Маю ҷому ором шуд бе намок. *Асадӣ*

**2.** зебоӣ, ҳусн.

**НАМОНДАН** نماندن мурдан, вафот кардан.

Ногоҳ Муҳаммад намонд ва Қудуз подшоҳ шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Намонд Ҳотами Тоӣ, ва лек то ба абад
Бимонд номи баландаш ба некӯӣ машҳур. *Саъдӣ*

**НАМР** *а.* نمر *ниг.* **нимр.**

Зайд парронид тире сӯи Амр,
Амрро бигрифт тираш ҳамчу намр. *Румӣ*

**намуд** نمود *асоси замони гузаштаи* **намудан.**

**НАМУД** نمود **1.** афт, шакл, симо; манзара.

Ба мижгон донаҳои ашк хирман кардаам, Шавкат,
Надорад пеши чашми ман намуде ҳосили дарьё. *Шавкат*

**2.** намуна, тимсол.

Дониёл тақрир кард, ки санам намуд аз замону мулки туст. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАМУДАН** نمودن **1.** нишон додан, ишора кардан.

Гуфт: Маро зинҳор деҳ, то роҳи ҳисор ба ту бинамоям. *«Таърихи Табарӣ»*

Зи кӯи бодафурӯшон намеравам берун,
Намудаанд маю бурдаанд аз ҳушам. *Сайидо*

**2.** намоён шудан, зоҳир шудан.

В-аз он пас зи ором сардӣ намуд,
Зи сардӣ ҳамон боз таррӣ фузуд. *Фирдавсӣ*

**3.** ба назар омадан.

Эй ки шахси манат ҳақир намуд,
То дуруштӣ ҳунар напиндорӣ!
Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

Сабаб чӣ буд, чӣ кардам, ки бад намуд аз ман. *Шамси Табрезӣ*

**4.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'далерӣ намудан', 'баён намудан' ва ғ.

Бад-он к-ӯ ба оғоз хушӣ намуд,
Ба гоҳи дуруштӣ далерӣ намуд. *Фирдавсӣ*

**НАМУДОР** نمودار **1.** намуна, мисол.

Намуданд ҳар як ба гуфтори хеш,
Намудоре аз нақши паргори хеш. *Низомӣ*

Бӯстоне буд намудоре аз ҷинон. *Авфӣ*

**2.** намоён, зоҳир; **намудор гардидан** намоён шудан.

Ҳамин ки аз дур намудор гардиданд, ҳама беихтиёр дар ханда шуданд. *Садри Зиё*

**НАМУЗАҶ** نموزج *ниг.* **анмузаҷ.**

**НАМУН** نمون нишондиҳанда; аломат, нишона.

Дигар ганҷро дар замин кард ҷой,
Намунаш нигаҳ дошт бо раҳнамой. *Низомӣ*

**НАМУНА I** نمونه **1.** миқдори андак аз ҳар чиз, нишону аломати ҳар чиз.

Бар ин ду байт ихтисор кунем, ки андак далели бисьёр бошад ва муште намунаи харворе. *Саъдӣ*

**2.** шабеҳ, монанд, мисл, миҷол.

Ба ҳамин ҳангома, ки дар тамошохонаи Пориҷ ҳам намунаи он мавҷуд намешавад, аз гаронии дастору либосҳои қатор андар қатор ҳазрати устозро қуввати рафтор набуд. *Садри Зиё*

**НАМУНА II** نمونه зишт, беҳуда, бефоида, аз кор афтода, бекор кардашуда.

Китобу килки ҳама котибон намуна шавад,
Чу килки ӯ бинигорад катибаҳои китоб. *Муиззӣ*

**НАМЧ** نمچ нам, тарии андак.

Санги бенамчу оби безоиш
Ҳамчу нодон бувад баоройиш. *Унсурӣ*

**НАНА** ننه модар.

Нанаам беҳтар аз ту нафрин мекунад. *Зарбулмасал*

**НАНГ** ننگ **1.** ор, шарм; **2.** номӯс, шараф; **нангу ном** шарафу номӯс; *муқ.* **ном (ному нанг).**

Анвариро чу нангу ном бибурд,
Рафту даъвии ному нанг овард. *Анварӣ*

Гарчи бадномист назди оқилон,
Мо намехоҳем нангу номро. *Ҳофиз*

**нангу номӯс** обрӯ, шараф.

Нанги номӯси маликро даршикаст
Қурии он кас, ки бо ҳақ дар шак аст. *Румӣ*

**нанг доштан** ор кардан, номус кардан.

Аз улфати ӯ нанг доштӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва аз сухан гуфтан бо заифон ва масокин нанг надорад. *Аҳмади Дониш*

**нанг омадан** шарм доштан, ор кардан.

Маро нанг меояд бо ту ҳарб кардан. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** расвоӣ, ифтизоҳ, зиштӣ.

Нанги ҷаҳон бар мани маҳҷур бод,
Гарди ман аз домани ӯ дур бод! *Низомӣ*

Нанг аст фузун гирифтану кам додан. *Зарбулмасал*

**НАНГИНРӮЙ** ننگين روى бошарм; бономӯс, шармин.

Ҳаст поку ҳалолу нангинрӯй,
На ҳарому палиду рангинрӯй. *Саноӣ*

**НАОМА** *а.* نعامه шутурмурғ.

Бале, наомаву тӯтӣ ду тоиранд, валек
Ғизои он шакар омад, ғизои ин ахгар. *Азрақӣ*

**НАР** نر музаккар, ҷинси мардона; *муқобили* **мода.**

Чашми ту оҳуест бас нодир,
Ки ҳама сайд(и) шери нар гирад. *Анварӣ*

**НАРА** نره *ниг.* **нарра.**

**НАРАГӮР** نره گور *ниг.* **наррагӯр.**

**НАРАШЕР** نره‌شیر *ниг.* **наррашер.**

**НАРГ‖НАРГА** *т.-м.* نرگ‖نرگه ҷирга, ҳалқа задан, гирдогирди чизеро гирифтан.

[Муғулон] перомуни қалъа, ки қариб шаш фарсанг аст, нарга карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**НАРГИС** نرگس **1.** номи гиёҳи пиёзбехи хурду нозук, ки гулҳои хушбӯи сафед ё зард дорад.

Бар фарқи сари наргис-бар зард кулоҳ,
Бар фарқи сари чакова як мушт гиёҳ. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* чашм, чашми маҳбуба.

Пас он хоҳарони ҷаҳондор Ҷам
Зи наргис гули сурхро дода нам. *Фирдавсӣ*

Чун шуда сер наргиси ту зи хоб,
Гули рӯи ту шустаам ба гулоб. *Ҷомӣ*

**наргиси бемор** чашми хумори маҳбуба.

Ба он ду наргиси бемори нотавон, ки барад
Ба як назар зи дили аҳли ишқ тобу тавон...
*Восифӣ*

**наргиси макҳул** *киноя аз* чашми сурмасо, чашми сиёҳ; **наргиси махмур** чашми хумор.

Агарчи маст бувад гул, хароб нест чу ман,
Ки рози наргиси махмур бо шумо гӯяд.
*Шамси Табрезӣ*

**наргиси пурфан** *киноя аз* чашми фитнаангез, чашми мафтункунанда.

Аз ғамза тир дораду аз абрувон камон
Он дилфиреб наргиси ҷодуи пурфанаш. *Сӯзанӣ*

**наргиси фаттон** чашми шӯхи фитнаангез.

Дилбаро, ҳолам хароб аз наргиси фаттони туст,
Хотирам ошуфта аз зулфи абирафшони туст. *Шоҳин*

**наргиси шаҳло** *муҷ.* **шаҳло (шаҳло наргис)** а) наргисе, ки сафедӣ ва зардии он моил ба сиёҳист; б) *маҷ.* чашми маъшуқ.

Бар замин дӯхта чашму сараш афганда ба пеш,
Гашта шарманда аз он наргиси шаҳло наргис.
*Восифӣ*

Аз нигоҳам метавон сайри гули бодом кард,
Чашм дар роҳи туам, эй наргиси шаҳло, биё!
*Сайидо*

**наргиси шергир** *киноя аз* чашми мафтункунандаи маҳбуба.

Зи савдои он наргиси шергир
Намебудаш аз шергирӣ гузир. *Хоҷу*

**наргиси ҷоду** чашми фаттон, чашми мафтункунанда.

Зи мастӣ наргиси ҷодуш дар хоб,
Зи савдо сунбули ҳиндуш дар тоб.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**аз наргис бар суман симоб рехтан** *киноя аз* рехтани ашк аз чашм ба рӯй.

Фарас меронд чун беморхезон,
Зи наргис бар суман симоб резон. *Низомӣ*

**НАРГИСА** نرگسه **1.** *ниг.* **наргис.**

Нақшест каж онро, ки ту мехонӣ абрӯ
Андар сари он наргисаи пур зи хуморат. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** гули сунъӣ, ки аз оҷ ё устухон тарошида ба шифти хона барои зинат ҷо медиҳанд.

**НАРГИСДОН** نرگسدان **1.** зарфе, ки дар он пиёзи наргисро мешинонанд; **2.** *маҷ.* ҷои сабзиши наргис.

Ҳар куҷо он шохи наргис бишкуфад,
Гулрухонаш дида наргисдон кунанд. *Ҳофиз*

**НАРГИСИН** نرگسین наргисмонанд, мисли наргис.

Ба ду чашми наргисинат, ба ду зулфи анбаринат,
Ба ду лаъли шаккаринат, ки касоди шаккар омад.
*Шамси Табрезӣ*

**НАРГИСӢ** نرگسی **1.** мансуб ба наргис; **2.** наргисмонанд, наргисранг; **3.** наргисин, аз наргис.

Зи лутфи ту бошад, ки пӯшад чаман
Зи ташти зарӣ наргисӣ пераҳан. *Хоҷу*

**4.** номи хӯроке, ки тухми мурғро ҷӯшонда ва аз пӯчоқ тоза карда, дар гӯшти куфта печонда мепазанд ва баъд ду пора мекунанд, ки зардию сафедии тухм ба наргис монандӣ пайдо менамояд; **5.** навъе аз палав.

**НАРД** نرد **1.** бозии шатранҷмонанде, ки бо сӣ мӯҳраи сиёҳу сафед ва ду тос бозӣ карда мешавад, ва гӯё Бузургмеҳр ба муқобили шатранҷ ихтироъ карда ба Ҳинд фиристода будааст.

Ниҳодам бари ҷои шатранҷ нард
Кунун, то ба бозӣ кӣ орад набард. *Фирдавсӣ*

Гӯянд, ҳама рӯз Хоҷа Маҷдуддин бо Атобак бинни Абӯбакри Зангӣ нард бохтӣ.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** танаи дарахт.

Мардум андархӯри замона шудааст,
Нард чун шох гашта шох чу нард. *Кисоӣ*

Зи хоке, ки хуни Сиёвуш бихӯрд,
Ба абр андаромад яке сабз нард. *Фирдавсӣ*

◇ **нарди хаёл бохтан** хаёлҳои хом кардан, фикру хаёлоти хом пухтан; **нарди хидмат бохтан** хидмати касеро ба ҷо овардан.

Нарди хидматро чу бо мавзеъ бибохт,
Шери сангиро шақӣ шере шинохт. *Румӣ*

**НАРДА** نرده панҷараи оҳанин ё чӯбин, ки гирди боғча ё хона кашида мешавад, қаторак.

**НАРДБОН** نردبان зина, зинапоя.

Иқболи ниҳода ба кӯшиш намедиҳанд,
Бар боми осмон натавон шуд ба нардбон. *Саъдӣ*

Ин боми фароз чуну чанд аст,
Хуш дор, ки нардбон баланд аст! *Файзӣ*

**НАРМ** نرم **1.** мулоим, нозук; *муқобили* **сахт** 1.

Ба фарри каӣ нарм кард оҳано,
Чу хӯду зиреҳ карду чун ҷавшано. *Фирдавсӣ*

**2.** нозук, тунук.

Ҷомаи нарм биёвард ва гуфт: Чӣ бошад, ки агар инро бипӯшӣ, ки Шом гарм аст ва ин ҷомаи ту ситабр аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. мулоимтабиат; гапдаро.

Ишқ кори нозукону нарм нест,
Ишқ кори паҳлавон аст, эй писар! *Шамси Табрезӣ*

**нарм кардан** моил кардан, розӣ кардан.

Яъқубро нарм карданд ва иҷозат дод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

4. оҳиста; суст, паст, кам-кам.

Бифармудашон, то навозанд гарм,
Нахонандашон ҷуз ба овози нарм. *Фирдавсӣ*

Нарм борон ба зироат диҳад об,
Чу расад сел, шавад кишт хароб.*

**нарм-нарм** оҳиста-оҳиста, ба таанӣ.

Тағшода бо Насри Сайёр нарм-нарм сухан мегуфт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Харгӯш нарм-нарм ба сӯи ӯ рафт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**нарм-нармак** бисьёр мулоим, бо навозиш.

Нарм-нармак гуфт: Шаҳри ту куҷост,
Ки илоҷи аҳли ҳар шаҳре ҷудост. *Румӣ*

◇ **дили нарм** дили мулоим, дили раҳмнок.

Чу онпа ях баст дилҳои нарм,
Намондаш асар бар нафасҳои гарм. *Сайидо*

**НАРМАК** نرمک *шакли хурдӣ ва навозиши* **нарм.**

Нармак ӯро яке салом задам,
Кард зи ман нигаҳ ба чашмоғил. (I) *«Луғати фурс»*

**нармак-нармак** оҳиста-оҳиста.

Вақти саҳар аст, хез, эй мояи ноз,
Нармак-нармак бода хӯру чанг навоз. *Хайём*

**НАРМГАРДАН** نرم گردن *киноя аз* мутеъ ва фармонбардор.

Ду шахс эминанд, ар ту ой ба ҷӯш,
Яке нармгардан, яке суфтагӯш. *Низомӣ*

**НАРМГӮЙ** نرم گوی касе, ки оҳиста ва мулоим гап мезанад.

Дуруштӣ зи кас нашнавад нармгӯй,
Сухан, то тавонӣ, ба озарм гӯй. *Фирдавсӣ*

Чу болинпарастанда шуд нармгӯй,
Аз ӯ бештар меҳрубонӣ маҷӯй. *Низомӣ*

**НАРМДИЛ** نرم‌دل одами мулоим ва беозор; раҳмдил.

**НАРМЗАБОН** نرم‌زبان *ниг.* **нармгӯй.**

**НАРМЛАГОМ** نرم‌لگام 1. аспи хушҷилав, ки мувофиқи хоҳиши савор ба ҳар тараф мегардад; 2. *маҷ.* мутеъ, фармонбардор.

Бод бар дасти ҷанибаткаши фармонт равон,
Фалаки тезъинон то ба абад нармлагом. *Анварӣ*

**НАРМОҲАН** نرم‌آهن *киноя аз* одами суст, заиф, забун, нотавон.

**НАРМОҲАНӢ** نرم‌آهنی *киноя аз* сустӣ, заифӣ, забунӣ, нотавонӣ.

Ту дар ман чӣ нармоҳанӣ дидаӣ,
Ки пӯлоди ӯро писандидаӣ? *Низомӣ*

**НАРМПОЙ** نرم‌پای номи як халқи афсонавӣ, ки маҳалли зисташон гӯё дар Мозандарон будааст; рӯдапой.

В-аз он рӯи бузгӯш то нармпой
Чу фарсанги се сад кашида сарой. *Фирдавсӣ*

**НАРМРАВ** نرم‌رو аспи ром, аспи хушрав.

**НАРМЧАШМ** نرم‌چشم *киноя аз* сахтрӯй ва беҳаё.

Дар гудозам зи шарми муддаиён,
Нармчашмон чӣ сахтрӯёнанд! *«Баҳори Аҷам»*

**НАРМШАМШЕР** نرم‌شمشیر *киноя аз* одами суст, заиф, забун, нотавон.

Сахтии панҷаи сияҳшерон
Кӯфта мағзи нармшамшерон. *Низомӣ*

**НАРМШОНА** نرم‌شانه *киноя аз* касе, ки ҳар чӣ гуянд, қабул мекунад; заиф, камқувват; тарсончак, тарсу.

Ту ҳам нагӯй, ки дӯсти сустъинон ва нармшона ёфтам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Занҷири зулф чораи дилҳои саркаш аст,
Ин ҷо зи мум санг шавад нармшонатар. *Соиб*

**НАРМӢ** نرمی 1. мулоимӣ; *муқобили* **сахтӣ** 1.

Аз тарӣ бувад, ки бо хушкӣ биёмезад, ва нармӣ аз тарӣ бувад. *Ибни Сино*

Эй лабат мул, оразат гул, турраат сунбул барин,
Ғабғабат дар чарбу нармӣ тухми нимдунбул барин. *Шоҳин*

2. мулоимат, мулоимтабиатӣ; *маҷ.* сабру ҳавсала, бурдборӣ; оҳистагӣ.

Ба нармӣ зафар ҷӯй бар хасми ҷоҳил,
Ки кӯҳро ба нармӣ кунад паст борон. *Носири Хисрав*

Ба нармӣ чу коре тавон бурд пеш,
Дуруштӣ маҷӯед з-андоза беш. *Асадӣ*

**НАРРА**||**НАРА** نره 1. *ниг.* **нар**; 2. мавҷи об.

Аждари мода бин, ки чун синаи теғ рӯи ӯ,
Теғсифат шикофта гунбади обро нара. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

3. зишт, бадафт.

Пас огоҳ шуд нарра деве аз ин,
Ҳам андар замон шуд бари шоҳи Чин. *Фирдавсӣ*

**НАРРАГӮР**||**НАРАГӮР** نره گور гӯри нар, нархари ёбоӣ.

Бурун рафт аз ҷанбараш наррагӯр. *Хоҷу*

**НАРРАШЕР**||**НАРАШЕР** نره‌شیر шери нари зӯр.

Шергир аз хуни наррашер хард,
Ту бигӯй он накард, он бода кард. *Румӣ*

**НАРРОД** *а.* نراد нардбоз, касе, ки бозии нардро нағз медонад.

Тос агар рост нишинад, ҳама кас наррод аст. *Зарбулмасал*

**НАРХ** نرخ баҳо, арзиш, қимат.

Аён шуд ба як бор қаҳт аз ҷаҳон,
Чу маҳ нархи нон рафт бар осмон. *Сайидо*

Нархи матое, ки фаровон бувад,
Гар ба масал ҷон бувад, арзон бувад.*

**нарх шикастан** а) таназзул кунонидани баҳо, паст кардани нарх; б) камқадр кардан, аз эътибор фуровардан.

Чу ман нархи касонро бишканам соз,
Қасе нархи маро ҳам бишканад боз. *Низомӣ*

◇ **аз нархи лӯбиё огоҳ набудан** *киноя аз* бехабар ва нодон будан.

Нестӣ огаҳ, чӣ гӯям мар-туро ман чуз ҳамон-к
Ом(м)а гӯяд: Нестӣ огаҳ зи нархи лӯбиё.
*Носири Хисрав*

**НАРШЕР** نرشیر шери нар.

Бигуфт ину бар кӯҳпайкар нишаст,
Чу бар кӯҳаи пил наршери маст. *Хоҷу*

**НАРҶИС** نرجس *шакли арабишудаи* **наргис.**

**НАС(С)** *а.* نص **1.** сухани сареҳу возеҳ; **2.** *д.* ояти Қуръон, ки маънои он возеҳ ва равшан бошад; ояте, ки мувофиқи он ду кори ба ҳамдигар монандро аз ҷиҳати некӣ ва бадӣ аз ҳамдигар фарқ ва имтиёз мекунанд.

Чун набошад насс андар сурате,
Аз қиёс он ҷо намонад ибрате. *Румӣ*

**насси қотеъ** а) далели бурро, бурҳони ошкоро; б) ҳукми Қуръон, оят.

Авроқ ёбанд, агар ҳама пуч ва музахраф бошад, насси қотеъ гумон кунанд. *Аҳмади Дониш*

**НАСАБ** *а.* نسب насл, нажод; хонадон, силсила.

Одамиро насаб ба ҳунар дуруст бояд кард, на ба падар. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чӣ сабаби такаббур: мол аст ё ҷамол, ё илм, ё насаб? *Аҳмади Дониш*

**насабу ҳасаб** аслу нажод ва кору шуғл.

**НАСАБНОМА** نسب‌نامه шаҷара, нажоднома; навиштае, ки аслу насаб ва аҷдоди касеро муайян мекунад.

Насабҳои шоҳон ба ман шуд дуруст,
Намебоядам аз насабнома ҷуст. *Ҳотифӣ*

**НАСАР** نسر **1.** соя, соягоҳ; соядор; **2.** хонае, ки дар сояи кӯҳ аз чӯбу хошок месозанд.

Дур монд аз сарои хешу табор,
Насаре сохт бар сари кӯҳсор. *Рӯдакӣ*

**НАСАФАТ** *а.* نصفت инсоф, адолат, дод, адл.

Ва дар майдони насафат ливои адолат афроштаам, то ҳар кореро ба мизони ақлу шаръ бисанҷам.
*Восифӣ*

Фармуда, ки дар миёни шумо шеваи насафату маъдалат маръӣ дорам. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСАҚ** *а.* نسق **1.** тарз, равиш; тартиб, қоида.

Гирад ба давлати ту ҳама шуғлҳо насақ,
Гирад ба ҳиммати ту ҳама корҳо низом. *Муиззӣ*

Бад-ин намат афсун мехонанд ва ба ҳамин насақ ҳарфе меронанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** ҳолат, аҳвол.

Дар он дам ки будаш бад-ин сон насақ,
Ба девони Ҳофиз расидаш сабақ. *Садри Зиё*

**3.** ҷазо, муҷозот.

Номи рақиби куштанӣ аз фатвии Заҳир
Миррихи адл бар дами теғи насақ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**НАСБ** *а.* نصب **1.** таъин кардан, ба коре таъин намудан, ба коре гумоштан; **насбу азл** ба коре ё мансабе таъин кардану аз он гирифтан; мансабе додан ва аз он фуровардан; **насб фармудан** ба коре ё мансабе таъин намудан, ба коре гумоштан.

Ӯро ба ҷиҳати таҷассуси Фазл насб фармуд.
*Авфӣ*

**2.** барпо кардан, нишондан, ҷойгир кардан, устувор намудан; **насб кардан** (*ё* **гардонидан**) а) ба коре ё мансабе таъин намудан.

Чун он мард пир гардад, дигаре ба ҷои вай насб кунанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Барои ҷамъи мол ва қатъи даовию низоъ аҳли қаламро насб гардонад. *Аҳмади Дониш*

б) барпо кардан, нишондан, устувор намудан.

Аррода ва манҷаниқ насб карда, як ҷониби қалъаро бо замин яксон карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *грам.* аломати фатҳа (َ) ва танвини фатҳа (ً), ки дар охири калимаи арабӣ омада, пуркунандаи бевоситаро ифода мекунад ва ҷои пасоянди «ро»-ро мегирад.

**НАСБУЛЪАЙН** *а.* نصب‌العین чизе ки бар он диққат ҷалб шудааст, мавриди диққати том.

[Модари шер] савобиқи хидматгузории ӯ [шағол] насбулъайни хотир будӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хиссати маротиби ин тоифа насбулъайни замири эшон гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСЕҲ** *а.* نصیح панддиҳанда, насиҳатгар.

Маро насеҳе ба назар мерасад, агар рухсат фармоӣ, арз дорам. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСИБ I** *а.* نسیب **1.** олинажод, соҳиби нажод.

Мол рафта, умр рафта, эй насиб!
Молу ҷон дода паи кола(и) маиб. *Румӣ*

**2.** *адш.* мадҳхонӣ дар ғазал барои маъшуқа; қисми аввали қасида, ки пеш аз мадҳ меояд ва мазмуни ишқӣ дорад; *муқ.* **ташбиб** 1.

Гоҳе ғазалу насиб хондӣ,
Гоҳе сухан аз ҳабиб рондӣ. *Ҷомӣ*

**насиби қасида** қисми аввали қасида, ки мазмунаш аз васфи ёр, тасвири табиат ва ғ. иборат аст.

**НАСИБ II||НАСИБА** *а.* نصیب||نصیبه баҳра, ҳисса; қисмат, сарнавишт.

Воҷиб он аст, ки ин фарзандро аз вилоят насибае пайдо кунад. *«Таърихи Систон»*

Қунун ба оби маи лаъл хирқа мешӯям,
Насибаи азал аз худ наметавон андохт. *Ҳофиз*

**НАСИБИДАН** نصیبیدن насиб кардан, баҳраманд гардонидан.

Ба доғи ҳаҷри ӯ сад соли дигар мешикебидам,
Агар як шаб висолашро қазо бо ман насибидӣ.
*Савдо*

**НАСИМ** *а.* نسیم **1.** боди форам, боди нарм, боди суст, шамоли форами саҳаргоҳӣ.

Бӯи гулро мебарад аз боғ пинҳонӣ насим,
Боғбон пай бурдааст: ин кори дузди ошност.
*Сайидо*

Чун насим аз он ҷо дарояд, ин бухорро ҳаракат диҳад. *Аҳмади Дониш*

**насими асҳор** боди субҳ, шамоли форами саҳарӣ.

Шаби дароз ба уммеди субҳ бедорам,
Магар ки бӯи ту орад насими асҳорам. *Саъдӣ*

**насими шимол** боду насиме, ки аз тарафи шимол мевазад.

Шамими насими шимол омадӣ,
В-аз он нафҳа бӯи висол омадӣ. *Хоҷу*

**2.** атр, бӯи хуш, хушбӯӣ, муаттарӣ.

Ба гарди ӯ нарасад хасм дар ҳунар ҳаргиз,
Насими уд кай ояд зи бехи уштурғоз. *Ибни Ямин*

**НАСИПОС** نسپاس *ниг.* **наспос.**

**НАСИР** *а.* نصیر ёридиҳанда, мададкор, кӯмаккунанда.

Шутурбон чу бишнид, гуфт: Эй амир,
Зафар ҳамраҳат боду нусрат насир. *Хоҷу*
Кунун душманон гар барандам асир,
Набошад кас аз дӯстонам насир. *Саъдӣ*

**НАСИЯ||НАСЬЯ** *а.* نسیه харидуфурӯше, ки дар он баҳои молу матоъ нақдан намепардозанд, харидуфурӯше, ки пули мол пас аз чанд гоҳ дода мешавад; *муқобили* **нақд** 1.

Ту магар худ марди сӯфӣ нестӣ?
Нақдро аз насья хезад нестӣ. *Румӣ*
Имрӯз нақд — фардо насья. *Зарбулмасал*

**НАСИЯХӮР||НАСЬЯХӮР** نسیه‌خور касе, ки ба хариди бенақд одат кардааст.

Насьяхӯр бисьёр хӯрад. *Зарбулмасал*
Насьяхӯр порсанги тарозу намегирад.
*Зарбулмасал*

**НАСИҲАТ** *а.* نصیحت панд, маслиҳати хайрхоҳона.

**НАСИҲАТГАР** نصیحتگر насиҳатгӯй, панддиҳанда, касе, ки панду андарз медиҳад ва огоҳ мекунад.

Ҳар кӣ насиҳати худрое мекунад, ӯ худ ба насиҳатгаре мӯҳтоҷ аст. *Саъдӣ*
Инчунин қавме ба олам ҳам буданд,
К-аз чунин навъе насиҳатгар шуданд. *Румӣ*

**НАСИҲАТНИЮШ** نصیحت‌نیوش насиҳатшунав, касе, ки панду андарзро гӯш карда амал мекунад.

Бо дӯстон музояқа дар умру мол нест,
Сад ҷон фидои ёри насиҳатниюш кун. *Ҳофиз*

**НАСИҶ** *а.* نسیج матоъ, ҳар чизи бофташуда, газвор, порча.

Зи дониш кун либоси тан, ки зеб аст,
Насиҷи парниён аблаҳфиреб аст. *Хисрави Деҳлавӣ*
Масъудбек он ҷо хаймаи насиҷи зар андар зар барафрошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**НАСӢ** *а.* نسی *ниг.* **нисьён.**

**НАСК** I نسک навъе аз ғаллаи ҷинси лӯбиё, адас.

Он к-ӯ зи санги хоро оҳан бурун кашад,
Наске зи каффи ӯ натвон худ бурун кашид.
*Мунҷик*
Наск макор, хонаро бе наск мадор. *Зарбулмасал*

**НАСК** II نسک навъе аз гиёҳи ёбоии хордор, ки онро хорхасак низ мегӯянд.

Наск дар чашми он, ки нашносад
Аз миси сӯхта забарҷадро! *Бадри Ҷоҷармӣ*

**НАСК** III نسک *ниг.* **нуск** I.

**НАСКХОН** نسکخوان *ниг.* **нускхон.**

**НАСЛ** *а.* نسل авлод, зоту зурриёт; насаб, нажод, хонавода.

Духти Қисро зи насли Қайковус
Дурситӣ ном, нағз чун товус. *Рӯдакӣ*

**НАСНОС||НИСНОС** نسناس **1.** махлуқи афсонавӣ ба сурати нисфи одам, ки гӯё як пою як дасту як чашм дошта бо ҷастухез роҳ мерафтааст.

Замин аст, кӯҳ аст, дашт аст, чист?
Зи наснос, аз одамӣ ё парист? *Фирдавсӣ*

**2.** маймуни одамшакл; *маҷ.* одами девсират, девмардум, бадҳайбат.

**НАСОЕҲ** *а.* نصایح *ҷ.* **насиҳат.**

Писарон насоеҳи падар шунида, ҳар яке ҳирфате пеш гирифта, даст аз коҳилӣ боздоштанд.
*«Нигори дониш»*

**НАСОИМ** *а.* نسایم *ҷ.* **насим.**

Аз насоими ахлоқи онҳо саробустони мамлакат сафо ва таровати тамом пазирад. (1)
*«Таърихи Фаришта»*
Насоими фирӯзӣ бар парчами аъломи Низомуддавла вазид. (1) *«Хизонаи омира»*

**НАСОРО** *а.* نصاری *ҷ.* **насронӣ.**

**НАСПОС||НАСИПОС** نسپاس носипос, ношукр, кӯрнамак, қадрношинос.

Бад-ин бахшишат кард бояд басанд,
Макун ҷонт наспосу дилро нажанд. *Фирдавсӣ*

**НАСР** I *а.* نثر **1.** пошидан, рехтан, пароканда кардан; **2.** *адш.* асарҳои бевазну беқофия навишташуда; *муқобили* **назм** I 3.

Мавлиду маншаъ мабин дар хоки Ҳиндустон маро,
Назму насрам бин, ки дар оби Хуросон омадаст.
*Анварӣ*

**НАСР** II *а.* نسر каргас; уқоб; ◇ **Насри Воқеъ** *нуҷ.* номи ситораи Вега; **Насри Тоир** *нуҷ.* номи ситораи Аттоир.

Агар мурғе парид аз гулситонат,
Бибӯсад Насри Тоир остонат. *Низомӣ*

**НАСР** III *а.* نصر **1.** ёрӣ, ёрмандӣ, нусрат; ёрмандӣ кардан, ёрӣ додан, мадад расондан; **2.** ғалаба, зафар, пирӯзӣ.

**НАСРАЙН** *а.* نسرین **1.** *шакли дугонаи* **наср** II; **2.** *киноя аз* Насри Воқеъ ва Насри Тоир; *ниг.* **наср** II.

Қайвон мувофиқони туро гар ҷигар хӯрад,
Насрайни чархро ҷигари Ҷадӣ муста бод. *Анварӣ*

**НАСРИН||НИСРИН** نسرین номи як гули сафеди хушбӯи хурд, ки онро гули мушкин низ мегӯянд.

Дида шикебад зи тамошои боғ,
Бе гулу насрин ба сар орад димоғ. *Саъдӣ*
Менамояд акси май дар ранги рӯи маҳвашат
Ҳамчу барги арғувон бар сафҳаи насрин ғариб.
*Ҳофиз*

**НАСРИНБАДАН** نسرين‌بدن сафедбадан.

Гиреҳгирмӯёни насринбадан,
Зи мӯ баста бар сарви симин расан. *Хоҷу*

**НАСРОНӢ** نصرانى пайрави дини Исо, тарсо, христианӣ.

Дигаре гуфт: Ман ӯро шиносам ва падараш насронӣ буд дар Малотия. *Саъдӣ*

**НАСС** *а.* نص *ниг.* **нас(с)**.

**НАССОБ I** *а.* نساب насабшинос, касе, ки дар навиштану нигаҳдории насабҳо моҳиру устод бошад.

Баъзе аз нассобони Аҷам гуфтаанд, ки Манучеҳр писарзодаи Эраҷ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАССОБ II** *а.* نصاب айёр, ҳилагар, маккор.

**НАССОХ** *а.* نساخ нусхагиранда, нусхабардор.

Нассохи ӯ [Фирдавсӣ] Алӣ Дайлам буд.
*Низомии Арӯзӣ*

**НАССОҶ** *а.* نساج бофанда.

Анкабут омаду он гоҳ чу нассоҷе
Сари ҳар тоҷе пӯшида ба дебоҷе. *Манучеҳрӣ*

**НАСТАР** نستر *ниг.* **настаран.**

Он ғунчаҳои настар бодомаҳои каж шуд,
Зарри қуроза дар вай чун кирми пилла музмар.
*Хоқонӣ*

**НАСТАРАН** نسترن номи як гули хурди хушбӯи зебо, ки сафед ё сурх буда, дар шохаҳо ғуҷум-ғуҷум кушода мешавад.

Сари настаранро зи мӯи сапед
Сиёҳӣ деҳ аз сояи мушкбед. *Низомӣ*
Настаран аз шох даруфтад нагун,
Хушк шавад дар ҷигари лола хун. *Хисрави Деҳлавӣ*
Сарви ман дар сояи сунбул суман мепарварад,
Сабзаи тар бар канори настаран мепарварад. *Ҷомӣ*

**НАСТАРВАН** نسترون *ниг.* **настаран.**

Аз гесӯи ӯ насими мушк ояд,
В-аз зулфаки ӯ насими настарван. *Рӯдакӣ*

**НАСТАЪЛИҚ** *а.* نستعليق номи яке аз навъҳои машҳури хати арабии форсию тоҷикист, ки аз хати насх ва хати таълиқ гирифта шуда (ва бинобар ин номи аслии он насхи таълиқ буда) аз асри XV ин ҷониб дар Осиёи Миёна ва бисьёр кишварҳои дигар расм гардидааст.

**НАСТАЪЛИҚГӮ** نستعليق گو касе, ки бо забони қалам гап мезанад; касе, ки тасвирнок гап мезанад; бо такаллуф гапзананда.

**НАСТӮҲ** نستوه 1. ҷангҷӯ, шуҷоъ, нотарс.

Або хуршеди солорони гетӣ
Савори размсозу гурди настӯҳ. *Рӯдакӣ*

2. зишт, дағал, қабеҳ.

Биёзид Ҳушанг чун шер чанг,
Ҷаҳон кард бар деви настӯҳ танг. *Фирдавсӣ*

3. номи қаҳрамони эронӣ дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**НАСУ** نسو ҳамвор.

Насу буд аз он гуна devори ӯ,
Ки монанди оина бинмуд рӯ. *Лабибӣ*

**НАСФ** *а.* نسف пароканда кардан, барбод додан, решакан кардан; кӯфтан, ҳамвор кардан.

Пеш аз он к-ин хокҳо хасфаш кунанд,
Пеш аз он к-ин бодҳо насфаш кунанд. *Румӣ*

**НАСХ** *а.* نسخ 1. нест кардан, лағв намудан; бекор кардан чизеро бо чизе ки беҳтар аз он бошад; **насх шудан** бекор шудан, беэътибор шудан.

Шуд насх, хатти ёқут, акнун ҳама раъноён
Таълими хат аз лаълат гиранд ба мактабҳо. *Ҷомӣ*

2. номи яке аз шаш навъи хатти арабии форсию тоҷикист, ки онро хатти қуръонӣ низ мегӯянд; **насхи таълиқ** *ниг.* **настаълиқ.**

**НАСШИНОС** نص‌شناس донишманд ва ё коршиносе, ки гап ва ё навиштаи аслро аз сохтагӣ фарқ мекунонад.

Муҷтаҳид ҳар гаҳ ки бошад насшинос,
Андар он сурат наандешад қиёс. *Румӣ*

**НАСЬЯ** نسيه *ниг.* **насия.**

**НАСЬЯН-МАНСИЁ** *а.* نسيامنسيا тамоман фаромӯшшуда.

Бо вуҷуди ин ҳама алтоф ту ҷумларо насьян-мансиё ангоштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСЬЯХӮР** نسيه‌خور *ниг.* **насияхӯр.**

**НАСҚ** *а.* نسق муназзам кардан, ба тартиб даровардан.

Чун хотири шарифи амир Носируддин аз забту насқи мамолики Ҳинд фароғат ёфт, ба истидъои амир Розӣ рӯй ба Хуросон ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСӮҲ** *а.* نصوح 1. панддиҳанда, насиҳаткунанда; дӯсти содиқ, дӯсти бериё; 2. дар ривоятҳои қадимии араб — номи шахсе, ки бинобар ба зан монанд буданаш дар ҳаммоми занон хизмат мекард, вақте ки сирри ӯ наздик ба фош шудан буд, аз тахти дил тавба кард ва хизмати ҳаммомро партофт.

Бибар тавба бад-он даргоҳи воло
Зи рӯи сидқ монанди Насӯҳо. *Бадри Чочӣ*

◇ **тавбаи Насӯҳ** *киноя аз* тавбаи қатъӣ ва ҳақиқӣ, тавбаи ношикастанӣ, тавбаи самимӣ.

Носеҳ аз май тавба фармояд, вале
Ман на тавба, тавбае дорам Насӯҳ. *Ҷомӣ*

Подшоҳ ... аз таҷаррӯи бодаи арғувонӣ ... тавбаи Насӯҳ намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**НАСҲ||НУСҲ** *а.* نصح панд додан, насиҳат кардан.

Эй ки насҳи носеҳонро нашнавӣ,
Фоли бад бо туст, ҳар ҷо меравӣ. *Румӣ*

Салоҳи кор дар сулҳ асту умеди фалоҳ дар қабули нусҳ. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАСҶ** *а.* نسج бофтан, танидан.

Дар қасри Мунтасир бисоте дидам, ки сурат ва шакли мусалло дар он насҷ карда буданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**НАТИҶА** *а.* نتيجه 1. ҳосил, самара.

Дар пеши оташе, ки зи санги қазо ҷаҳад,
Ҷонҳои мо натиҷаи гӯгирд кардаанд. *Хоқонӣ*
Ҷое расид кор, ки дар мавсими рабеъ
Лутфи сабо натиҷаи боди хазон диҳад. *Мушфиқӣ*

2. ҳосили сухан ва фикр, хулоса.

Ва ин ҳар ду қазияро, ки андар қиёс аст, «муқаддима» хонанд ва он қазияро, ки лозимояд, «натиҷа» хонанд. *Ибни Сино*

◇ **натиҷаи санг** *киноя аз* оташ ва маъданиёт (оҳан, тилло, нуқра ва ғ.).

**НАТН** *а.* نتن бӯи бад, бӯи ганда; бӯи бад додан, гандидан.

Беҳтар он, ки одамӣ хуни худро бинад, ки хуни нодида дар бадан гандида гардад ва ҷуз натн натиҷа надиҳад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Кирм дар аъзои муборакаш афтод, натну уфунати азим аз вай падид омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАТОИҶ** *а.* نتائج||نتايج ҷ. **натиҷа.**

Бош, то субҳи давлатат бидамад,
Қ-ин ҳанӯз аз натоиҷи саҳар аст. (1) *Анварӣ*

**НАТОН** نتان шакли кӯтоҳшудаи натавон.

Анбиё гуфтанд к-оре, офарид
Васфҳое, ки натон з-он сар кашид. *Румӣ*

**НАТТОҚ** *а.* نطاق суханрон, суханрони моҳир, суханвар, нотиқи бомаҳорат, нутқкунандаи моҳир.

Чандон ғанимат, ки наттоқи нутқ аз иҳотаи он оҷиз ояд, ба дасти сипоҳи Мансур афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАТЪ** *а.* نطع 1. суфра, суфраи чармин; фарш, фарши чармин.

Натъе бигустард ва зар бар натъ рехт. *Авфӣ*
Фурӯ бандад аз пайкарам дида дил,
Шавад бистарам натъи кемухти гил. *Хоҷу*

*натъи замин киноя аз* сатҳи замин, рӯи замин; 2. фарше, ки гуноҳкоронро ба рӯи он нишонда сар мезаданд.

Ба сарҳанги девон назар кард тез,
Ки натъаш биандозу хунаш бирез. *Саъдӣ*

**НАУЗУБИЛЛОҲ||НАУЗУБИЛЛАҲ** *а.* نعوذبالله паноҳ мебарем ба худо (ибораест, ки дар вақти эҳтимоли пеш омадани ҳодисаи баде мегӯянд).

Зи теғи таъна ба як бор нимкушта шудам,
Наузубиллаҳ, агар таъни ман дубора кунед. *Ҳилолӣ*

**НАФАР** *а.* نفر 1. гурӯҳ, гурӯҳи мардум аз се то даҳ кас.

Рӯ ба худ карду бигуфт: Эй навҳагар,
Навҳаатро менаярзанд ин нафар. *Румӣ*

2. адад, -то, тан, кас (нумератив дар шумор, ки барои инсон кор фармуда мешавад).

Дар айёми таҳсилашон чанд нафар соҳибтабъони мӯътабар ... ҳамвора ба ҳамдигар махлуту маҳшур буданд. *Садри Зиё*

**НАФАС** *а.* نفس 1. дам, даме, ки инсон ё ҳайвон аз роҳи даҳон ё бинӣ ба худ мекашад ва берун меоварад.

Нафасе, к-аз ту бигзарад, он рафт,
Дар паи он нафас бинатвон рафт. *Саноӣ*

Чу оина ях баст дилҳои нарм,
Намондаш асар бар нафасҳои гарм. *Сайидо*

2. *маҷ.* лаҳза, сония.

Ҳар дам ба ғами тоза дилам хӯй фаро кард,
То ҳар нафасе рӯи туро тоза ҷамолест. *Анварӣ*

Ин бигуфту нафасе жарф ба ман дарнигарист,
Назари ӯ ҳама ҳастӣ зи дили ман бирабуд. *Шамси Табрезӣ*

**як нафас** як дам, як лаҳза.

Меналам аз ҷудоии ту дам ба дам чу най,
В-ин турфатар, ки аз ту наям як нафас ҷудо. *Ҷомӣ*

Ба ноз меравайду сӯи кас наменигарад,
Ҳазор оҳ кашам, як нафас наменигарад. *Ҳилолӣ*

**дар нафас** фавран, дарҳол, дарҳав.

Набурданд пешаш муҳиммоти кас,
Ки мақсуд ҳосил нашуд дар нафас. *Саъдӣ*

3. оҳ, нола.

Нафаси ошиқон басӯз бувад. *Зарбулмасал*

◇ **нафаси бозпас** марг, мурдан.

Биншин нафасе, к-аз ҳама лутфи ту бас аст ин,
Бистон, ки зи ҷонам нафаси бозпас аст ин.*

**нафаси вопасин** марг, мурдан; **нафас баровардан** сухан гуфтан.

Биандеш в-он гаҳ баровар нафас,
В-аз он пеш бас кун, ки гӯянд: Бас! *Саъдӣ*

**нафас дуздидан** нафас набаровардан, хомӯш будан.

Нафас бидузду сабукрӯҳ зиндагонӣ кун,
Мабод бар дили оинае гарон бошӣ. *Бедил*

**нафас задан** а) нафас кашидан.

*Агар ба ҳар ду ҷаҳон як нафас занам бо дӯст,*
Маро зи ҳар ду ҷаҳон ҳосил он нафас бошад. *Ҳофиз*

б) гап задан.

Аз арӯзу илал зананд нафас,
Солиму мунзаҳиф зи пешу зи пас. *Саноӣ*

**нафаси** *касе* **шумурдан** мунтазири мурдани касе шудан.

Хуш аст бода, ки бошад яке ҳарифи зариф,
Зариф нест ҳарифе, ки бишмарад нафасам. *Адиб Собир*

**аз нафас андохтан** хомӯш ва бесадо кардан.

Шикваи донаю дом аз нафас андохт маро,
Шӯри беҳуда зи чашми қафас андохт маро. *Туғро*

**ба гулӯ банд шудани нафас** дар гулӯ дармондани нафас; аз шиддати ҳаяҷон гап зада натавонистан.

Ҷигари кабобгаштаи пиразан об шуда аз дидааш рехт, нафас ба гулӯяш банд шуда, ба домани шоҳи қаландарон овехт. *Садри Зиё*

**фурӯ рафтани нафас** хомӯш шудан; мурдан.

Чӣ аҷаб, гар фурӯ равад нафасаш
Андалебе, ғуроб ҳамқафасаш. *Саъдӣ*

**нафасаш аз ҷои гарм баромад** *зарб. киноя аз* дилпурӣ ва эътимоди касе дар коре.

**НАФАСШУМ** نفس‌شوم шумнафас, шумсухан, касе, ки гапаш шумие меоварад ва номуборак аст.

Наяфтад ҳеҷ кофир бар забони носеҳон, ё раб,
Маро карданд оқил рафта-рафта ин нафасшумон. *Соиб*

**НАФАҚА** *а.* نفقة 1. харҷи ҳаррӯза, хароҷот, он чӣ барои аҳлу аёл ҳар рӯз харҷ мешавад; **нафақа(-и** *чизе***) кардан** харҷ кардан.

Дарвешеро зарурате рӯй намуд, гилеме аз хонаи ёре бидуздид ва нафақа кард. *Саъдӣ*

Чаро ҳар рӯз ту ҳазор дирҳам нафақаи матбах кунӣ? *«Равзат-ус-сафо»*

2. моҳиёна; маош; таъминоти зиндагӣ.

Муддати ғайбати шавҳари ӯ дароз шуд ва ӯро нафақа нафиристод. *Авфӣ*

Яке аз асҳоб аз миқдори нафақа пурсид. *Аҳмади Дониш*

**НАФАҚОТ** *а.* نفقات *ҷ.* **нафақа.**

Дар банд кард ҳамчунон бо зану бача ва ӯро нафақот муайян кард. (2) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НАФАҲОТ** *а.* نفحات *ҷ.* **нафҳа.**

Нафаҳоти он диёр ба машоми шоҳ расид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мо надорем машоме, ки тавонем шунид,
В-арна ҳар дам вазад аз гулшани васлат нафаҳот. *Ҷомӣ*

**НАФИР** I نفير **1.** *мус.* навъе аз асбобҳои нафасӣ, ки аз карнай хурдтар аст; сурнай, шайпур.

Рафт аз ҷаҳон касе, ки на пай бар паи ту рафт,
Лаб бар нафир, ё асафо, дил пур аз асаф. *Ҷомӣ*
Бифармуд султони иқлимгир,
Ки сури қиёмат даманд аз нафир. *Ҳотифӣ*

2. бонг, фарьёд, садо; ғавғо, ғалоғула.

Ногоҳ ҷамъе додхоҳон фарьёду нафир ба қулаи асир расониданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **нафири ом** қиёми ҳамаи мардум барои ҷанг бо душман.

**НАФИР** II *а.* نفير *ниг.* **нафур** 1.

Гар паҳоҳӣ дӯстро фардо нафир,
Дӯстӣ бо оқилу боақл гир. *Румӣ*

**НАФИРНОМА** نفيرنامه ҳукм ё фармоне, ки подшоҳон ва фармондорон барои ғун кардани сипоҳ менавиштанд.

**НАФИС** *а.* نفيس латиф, нозук; некӯ, писандида, марғуб; гаронбаҳо.

Сад шутурро аз қумоши нафис бор карданд. *Авфӣ*

Умри ту ганҷу ҳар нафас аз вай як гуҳар,
Ганҷи чунин нафис макун ройгон талаф. *Ҷомӣ*

**НАФИСА** I *а.* نفيسه *муаннаси* **нафис.**

**НАФИСА** II *а.* نفيسه чизи нафиси қимати камьёб.

**НАФӢ** *а.* نفى инкор, рад; инкор кардан, рад кардан, дур кардан.

**НАФОЗ** *а.* نفاذ **1.** таъсир, нуфуз.

Чӣ гуфт? — Гуфт: Зиҳӣ сокин аз виқори ту хок,
Чӣ гуфт? — Гуфт: Зиҳӣ соир аз нафози ту бод! *Анварӣ*

2. иҷро(-и амр), ҷорӣ шудан(-и фармон).

Нафози фармонҳо дар таваққуф афтод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАФОИС** *а.* نفائس||نفايس *ҷ.* **нафиса** II.

Қадре аз нафоиси хазина баргирифт ... ва рӯй ба гурез ниҳод. *Авфӣ*

**НАФОСАТ** *а.* نفاست нозукӣ, латифӣ, латофат; хубӣ.

**НАФОЯ** I *а.* نفايه сиёҳранг, сиёҳ, сиёҳтоб, тира.

Бод аз суманистон ба так омад ба талоя,
То ҳарб кунад бо сипаҳи абри нафоя. *Манучеҳрӣ*

**НАФОЯ** II ||**НУФОЯ** *а.* نفايه (пули) қалб, носара; паст.

Ин ки заҳмат кам кунам, навъе зи ташвир аст аз он-к
Нақдҳои бас нафояст ину нокид бас басир. *Анварӣ*
Ақл дар дасти ин нуфоя гурӯҳ,
Чун нақӯ бингарӣ гирифтор аст. *Носири Хисрав*

**НАФРАТ** *а.* نفرت безорӣ, бадбинӣ, танаффур; бемайлӣ.

В-аз фалак чандон ки хоҳӣ бе қиёс
Нафрати оҳу зи чашми шер ҳаст. *Анварӣ*

**нафрат кардан** безор шудан, танаффур варзидан аз касе, чизе.

Ва чун аз аъёни мамлакат нафрат кунанд, подшоҳро нафрини бад фиристанд. *Аҳмади Дониш*

**НАФРИДАН** نفريدن аз ғалабаи нафрат лаънат кардан, дуои бад хондан, нафрин кардан.

Ҳар он кас, ки буд пеши даргоҳи ту,
Бинафрид дар ҷони бероҳи ту. *Фирдавсӣ*

**НАФРИН** نفرين лаънат, ҳақорат; дуои бад.

Ду рухсора рӯзу ду зулфаш чу шаб
Кушода ба нафрини Заҳҳок лаб. *Фирдавсӣ*

**нафрин кардан** аз ғалабаи нафрат лаънат кардан, ҳақорат кардан; дуои бад хондан.

Дар ин фурсат бибӣ-қозӣ аз дашном додану нафрин кардан дақиқае бознамеистоданд. *Садри Зиё*

**нафрин фармудан** *ниг.* **нафрин кардан.**

Агар дашном фармоӣ в-агар нафрин, дуо гӯям,
Ҷавоби талх мезебад лаби лаъли шакархоро. *Ҳофиз*

**НАФС** *а.* نفس **1.** ҷон, рӯҳ, табиати инсон.

Нафсро ваъда додан ба таом осонтар аст, ки баққолро ба дирам. *Саъдӣ*

**нафси мутмаинна** ҷони ором, виҷдони пок.

Рӯи нафси мутмаинна дар ҷасад
Заҳри нохунҳои фикрат мекашад. *Румӣ*

2. зот, айни ҳар чизе, асл, вуҷуд.

Камол аст дар нафси инсон сухун,
Ту худро ба гуфтор ноқис макун. *Саъдӣ*

3. шахс, худ.

Чаҳор ҳазор пири муаммар аз нафси Ҳирот ва қуро ва балда ... гувоҳӣ доданд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **нафси аммора** хоҳиш ва тақозои табиати инсон **ба** лаззатпарастӣ, ҳавову ҳавас; **нафси лаввома** виҷдон.

**НАФСОНӢ** *а.* نفسانى мансуб ба нафс; рӯҳӣ, нафсӣ; хоҳиши нафс.

Туӣ шоистаи давлат, ту сарро рӯҳи нафсонӣ,
Туӣ боистаи миллат чу дилро нуқтаи савдо. *Муиззӣ*

**НАФСПАРВАР** نفس‌پرور ҳавову ҳаваспарвар; шаҳватпараст.

Аз нафспарвар ҳунарпарварӣ наёяд ва беҳунар сарвариро нашояд. *Саъдӣ*

**НАФСӢ** نفسی **1.** мансуб ба нафс; рӯҳӣ, ҷонӣ; **2.** шаҳватӣ.

**НАФТ** نفت||نفط моеи маъдании равғандор, ки аз зери замин мекашанд ё худ фаввора зада мебарояд ва барои сӯзишворӣ ва равғани чароғ ба кор мебаранд.

Пас он гоҳ фармуд пурмоя шоҳ,
Ки бар чӯб резанд нафти сиёҳ. *Фирдавсӣ*

Онро пури ҳезум карданд ва нафт бизаданд ва оташ андарзаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**НАФТАНДОЗ** نفت‌انداز||نفط‌انداز он кӣ дар ҷангҳои қадим ба сӯи душман бо нафт оташ мепартофт.

Ҳар яке дар дафъи деви бадгумон
Ҳаст нафтандози қалъа(и) осмон. *Румӣ*

**НАФУР** *а.* نفور **1.** нафраткунанда; гурезанда, раманда.

Агар уммол ва ҳокимон ҷобир бошанд, агарчи подшоҳ одил бошад, ин шаҳр хароб шавад ва раоёро нафур кунанд. *Аҳмади Дониш*

Вале он қадар буд ӯро ғурур,
Ки аз хизмати шоҳ будӣ нафур. *Садри Зиё*

**2.** нафратангез.

Чӣ зиён асташ аз он нақши нафур,
Чунки ҷонаш ғарқ шуд дар баҳри нур. *Румӣ*

**НАФФОТ** *а.* نفاط нафтафрӯз, оташбоз.

Наффот барқи равшану тундурш таблзан
Дидам ҳазор хайлу надидам чунин муҳиб. *Рӯдакӣ*

Чу қассоб аз ғазаб хуниннишонӣ,
Чу наффот аз бурут оташфишонӣ.*

**НАФФОЪ** *а.* نفاع нафъбахш, манфиаткунанда; одами бисьёр фоидабаранда.

Умри Хисрав талаб, ар нафъи ҷаҳон мехоҳӣ,
Ки вуҷудест атобахши карими наффоъ. *Ҳофиз*

**НАФХ** *а.* نفخ дам; дамидан, вазиши тези хаво, бод додан (аз даҳон ва ғ.), пуф кардан.

Дидан омад ҷунбиши он ихтиёр,
Ҳамчу нафхе з-оташ ангезад шарор. *Румӣ*

**нафхи сур** *ниг.* **нафха (нафхаи сур).**

Шиддат андар тани гармо, ки зи таъсири тамуз
Бонги мард аз тафи хуршед чу нафхи сур аст. *Анварӣ*

Рӯзе андар кӯи худ бинӣ қиёмат хоста,
З-он ки оҳи дардмандон кам зи нафхи сур нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАФХА** *а.* نفخه як бор дамидан, як бор бод додан (аз даҳон ва ғ.); **нафхаи сур** *д.* боде, ки Исрофил ном фаришта дар рӯзи қиёмат ба шайпур дамида, бо овози он гӯё ҳамаи мурдагонро зинда мекардааст; *маҷ.* рӯзи қиёмат.

Ҳарифони хилватсарои аласт
Ба як ҷуръа то нафхаи сур маст. *Саъдӣ*

**НАФЪ** *а.* نفع фоида, суд, манфиат; *муқобили* **зарар** 1.

Бадандеши туст ону хунхори халқ,
Ки нафъи ту ҷӯяд зи озори халқ. *Саъдӣ*

Не чу мурдорӣ, ки гирдаш саф кашида каргасон,
Тез карда баҳри нафъи худ дар ӯ минқорҳо. *Ҷомӣ*

**нафъу зар(р)** манфиат ва зарар.

То огаҳ аст ақл, ки аз хомаи қазо
Нақши вуҷуд қобили нафъу зар уфтод... *Анварӣ*

**НАФҲА** *а.* نفحه вазиши бӯи хуш, роиҳа; бӯи хуш.

Сабо, агар гузаре афтодат ба кишвари дӯст,
Биёр нафҳае аз гесӯи муанбари дӯст. *Ҳофиз*

**НАХ** نخ **1.** ресмон, ришта барои дӯхтан; ресмони абрешим.

Гудозанда ҳамчун тирози нахам,
Ту гӯӣ, ки дар пеши оташ яхам. *Фирдавсӣ*

**2.** қолин, гилем, махсусан гилему қолини абрешимӣ.

Он яке бар бистари камхобу нах,
В-он яке бар хоки хорӣ хӯрда ях. *Аттор*

**3.** *маҷ.* сафи ҷанг.

Биҷӯшид лашкар чу мӯру малах,
Кашиданд аз кӯҳ то кӯҳ нах. *Унсурӣ*

**НАХВАТ** *а.* نخوت худпарастӣ, худбинӣ, такаббур, калонгирӣ, ғурур.

Зи нахват пок кун андешаи хеш,
Тавозӯъ кун ба ҳар кас пешаи хеш. *Ҷомӣ*

**НАХЕЗ I** نخیز одами хасис, фурӯмоя, одами паст.

Ҷони пурмоя ҳама чун бифурӯшӣ ба нахез,
Чизи пурмоя ҳамон беҳ, ки ба арзон надиҳӣ. *Носири Хисрав*

**НАХЕЗ II** نخیز камингоҳ, ҷое, ки барои ғофилгир кардани душман пинҳон мешаванд.

Сипеҳр бар рухи аъдои ӯ кашида камон,
Замона бар раҳи бадхоҳи ӯ кушода нахез. *Шамси Фахрӣ*

**НАХИЛ** *а.* نخیل **1.** дарахти хурмо.

Пои мо ланг асту манзил бас дароз,
Дасти мо кӯтоҳу хурмо бар нахил. *Ҳофиз*

Чунон осмон бар замин шуд бахил,
Ки лаб тар накарданд заръу нахил. *Саъдӣ*

**2.** нахлистон, дарахтзори хурмо; **нахили Банӣ-Ҳилол** номи мавзее дар Арабистон.

Орифе дар сабил мункири ҳоли дарвешон буд ва бехабар аз дарди эшон, то бирасидем ба нахили Банӣ-Ҳилол. *Саъдӣ*

**НАХҚАЛА** نخکله ҷормағзи сахт.

Гарчи сахтӣ чу нахкала, мағзат
Ҷумла берун кунам ба ҷорагарӣ. *Лабибӣ*

**НАХЛ** *а.* نخل дарахти хурмо; дарахт.

Қасе, к-ӯ шавад зери нахли баланд,
Ҳамон соя з-ӯ боздорад газанд. *Фирдавсӣ*

Ҳар нахли орзу, ки нишондаем бар замин,
Додем об, сабз нагашту самар надод. *Сайидо*

◇ **нахли боло** *киноя аз* қомати мавзуни ёр.

**НАХЛА** *а.* نخله як дарахти хурмо.

Гар дар обе нахл ё урҷун намуд,
Ҷуз зи акси нахлае берун набуд. *Румӣ*

Ҳар кас, ки бувад рӯзу шаб андар сафари ишқ,
Ёбад самари нахлаи файзи саҳари ишқ. *Имло*

**Нахлаи (банӣ) Маҳмуд** номи мавзее мобайни Макка ва Тоиф.

Чун ба Нахлаи Маҳмуд бирасидем, тавонгарро ачал фаро расид. *Саъдӣ*

**НАХЛБАНД** نخل بند **1.** гулсоз, касе, ки аз мум ё коғаз гулу меваву дарахт месозад.

Қилки рангинсуханат шуд, Шавкат,
Нахлбанди шуаро аз дастат. *Шавкат*

**2.** *маҷ.* боғбон.

Нахлбандам, вале на дар бустон,
Шоҳидам ман, вале на дар Қанъон. *Саъдӣ*

**НАХЛИСТОН** نخلستان хурмозор, ҷое, ки дарахти нахл зиёд аст.

Шутур гар сӯи нахлистон занад гом,
Зи хурмо ҳам ба хоре хуш кунад ком.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НАХУСТ||НУХУСТ** نخست аввал; аз аввал, аввало; якум, аввалин.

Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гарояд нахуст. *Фирдавсӣ*

Нахуст ман ибтидо кунам. *Авфӣ*

**НАХУСТБОДА** نخستباده касе, ки аввалин бор май мехӯрад.

Мастӣ ба нахустбода сахт аст,
Афтодани нофитода сахт аст. *Низомӣ*

**НАХУСТИН||НУХУСТИН** نخستین аввалин, якумин.

**НАХХОС** *а.* نخاس бандафурӯш, ғуломфурӯш, фурӯшандаи асирон ва ё галаи ғоратӣ.

Бифармуд, то марди пӯянда тафт
Сӯи кулбаи марди наххос рафт. *Фирдавсӣ*

Манат бандаи хуби некӯсияр,
Ба даст орам ӯро ба наххос-бар. *Саъдӣ*

**НАХЧ** نخج *ниг.* нахч.

**НАХЧАД||НАХҶАД** نخچد||نخجد дажғоли гудозиши фулузот, дажғоле, ки пас аз гудохтани фулузот боқӣ мемонад.

Гар оҳангарон шукри ҷуди ту гӯянд,
Ба кӯра дарун зар шавад ҷумла нахҷад.
*Шамси Фахрӣ*

**НАХЧАЛ||НАХҶАЛ||НАХҶУЛ** نخچل||نخجل чимдӣ, пучидан.

Нишони нахчал дорам зи дӯст бар бозу,
Равост боре гар дил бибурдааст нигор. *Оғоҷӣ*

Фаҳмиду давид сӯи Навфал,
Чун Рахш зи рон гирифта нахчал. *Шоҳин*

**НАХЧИР||НАХҶИР** نخچیر||نخجیر **1.** шикор, шикор кардан.

Якандози туркони нахҷирҷӯй
Ба нахҷири шерон дароварда рӯй. *Хоҷу*

Ба гуштиву нахҷиру омоҷу гӯй,
Диловар шавад марди пархошҷӯй. *Саъдӣ*

**2.** ҷонвари саҳрой, ҳайвони шикоршаванда монанди оху, гавазн ва ғ.

Даду мурғу нахҷир гашта гурӯҳ,
Бирафтанд вайлакунон сӯи кӯҳ. *Фирдавсӣ*

Рӯзе аз паи нахчире дар сайд асп давонид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** шикоргоҳ, маҳалли шикор.

Саворон шуда гирд бо шаҳрьёр,
Ба нахчир тозон зи баҳри шикор. *Фирдавсӣ*

**НАХЧИРБОН||НАХҶИРБОН** نخچیربان||نخجیربان шикорчӣ, сайёд.

Ҳамоно асири шумо он бувад
Ва ё сайди нахчирбонон бувад. *Хоҷу*

**НАХЧИРВОЛ||НАХҶИРВОЛ** نخچیروال||نخجیروال шикорчӣ, сайёд, мерган.

Нахчирволони ин мулкро
Шогирд бошад фузун зи Баҳром. *Фаррухӣ*

**НАХЧИРГОН||НАХҶИРГОН** نخچیرگان||نخجیرگان *мус.* номи яке аз сӣ лаҳни мусиқии Борбад.

Чу бар «Нахчиргон» тадбир кардӣ,
Басе чун Зӯҳраро нахчир кардӣ. *Низомӣ*

**НАХЧИРГОҲ||НАХҶИРГОҲ** نخچیرگاه||نخجیرگاه шикоргоҳ, ҷои шикор.

Чу наздики нахчиргоҳ омаданд,
Шитобон ҳама кинаҳоҳ омаданд. *Фирдавсӣ*

**НАХШАБ** نخشب номи собиқи шаҳри Қаршӣ, Насаф.

Чу *наздики шаҳри Бухоро* расид,
Ҳама дашти Нахшаб сипаҳ густарид. *Фирдавсӣ*

**моҳи Нахшаб** моҳе, ки гӯё Муқаннаи шӯришгари зидди арабҳо бо сеҳру ҷоду аз чоҳе мебаровард ва он моҳ то чор фарсанг рӯшноӣ медод ва онро моҳи Сиём ва моҳи Кеш низ меноманд; **чоҳи Нахшаб** чоҳи Муқаннаъ, чоҳе, ки Муқаннаъ аз он гӯё моҳе баровардa буд.

**НАХӮД** نخود навъе аз ҳубуботи лӯбиёӣ; ◇ **ба нахӯди сиёҳ фиристодан** ба кори нашудагӣ фиристодан.

**НАХҶ||НАХЧ** نخج||نخچ гиёҳи дуруште, ки ҳамчун ҷорӯб кор мефармоянд.

Дасту кафу пои пирон пуркалахч,
Риши пирон зард аз бас дуди нахч. *Тайён*

**НАХҶАД** نخجد *ниг.* нахчад.

**НАХҶАЛ** نخجل *ниг.* нахчал.

**НАХҶИР** نخجیر *ниг.* нахчир.

**НАХҶИРБОН** نخجیربان *ниг.* нахчирбон.

**НАХҶИРВОЛ** نخجیروال *ниг.* нахчирвол.

**НАХҶИРГОН** نخجیرگان *ниг.* нахчиргон.

**НАХҶИРГОҲ** نخجیرگاه *ниг.* нахчиргоҳ.

**НАХҶУЛ** نخجل *ниг.* нахчал.

**НАЧАК** نچک *ниг.* начак.

**НАШВ** *а.* نشو сабзиш, рӯидан.

... ба фарзи ҳаёти ӯ нашви авлод на бар тибқи иродати ӯ хоҳад буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**нашв намудан** (*ё* **кардан**) сабзидан, рӯидан.

Бехи иқбол боз нашв намуд,
Шохи инсоф боз бор гирифт. *Анварӣ*

**НАШВУНАМО** نشونما нашъунамо, сабзидан, рӯидан.

Саҳоби лутфи ту гар қатра бар замин борад,
Ҳадиду санг шавад мустаидди нашвунамо. *Анварӣ*

Аз ӯ гирифта ҷаҳон расми хирқаву зуннор,
В-аз ӯ гирифта чам созу барги нашвунамо. *Убайди Зоконӣ*

**НАШИД** *а.* نشيد **1.** овози баланд; фарьёду фиғон.

Чун ба гӯри он валинеъмат расид,
Гашт гирьён зору омад дар нашид. *Румӣ*
Овози нашид баркашидӣ,
Бехуд шуда сӯ ба сӯ давидӣ. *Низомӣ*

**2.** сурудан, шеър хондан; тарона; шеър.

**НАШИДА** *а.* نشيده *ниг.* **нашид 2.**

**НАШК** نشك дарахти коҷ, санавбар.

Он ки нашк офариду сарви саҳеҳ,
В-он ки бед офариду нору биҳӣ. *Рӯдакӣ*

**НАШОТ** *а.* نشاط *ниг.* **нишот.**

**НАШОФ** *а.* نشاف *шакли дигари* **нашшоф** (дар шеър).

Гуфт зоҳид: Най сазои он нашоф,
Ки хӯрад моли ятимон аз газоф. *Румӣ*

**НАШПИЛ||НИШПИЛ** نشپيل шасти моҳигирон.

Эй моҳии заррину ба маҳ барзада нашпил,
Дерест ба боғ андар бар заррин қандил. *Мунҷик*

**НАШР I** *а.* نشر *д.* зинда шудан ва зинда кардан баъд аз марг, эҳьё.

**НАШР II** *а.* نشر пахн шудан, пароканда шудан, густурда шудан; пахн кардан, пароканда кардан; парокандагӣ.

Ин сухан ба ҳар ҷой нашр кунад. *Авфӣ*

**НАШР III** *а.* نشر бӯй, бӯи хуш, хушбӯӣ.

**НАШФ** *а.* نشف об ба худ кашидан, ҷаббидани об.

Об андар ҳавз агар зиндонӣ аст,
Бод нашфаш мекунад, к-арконӣ аст. *Румӣ*

**НАШШОФ** *а.* نشاف ба худ кашанда.

**НАШЪ I** *а.* نشأ нав пайдо шудан, офариниш.

**НАШЪ II** *а.* نشأ ҳолати мастӣ, кайф, сархушӣ.

Ба олӣ нашъи ҳуснаш дил чунон дод,
Ки минои тиҳӣ омад ба фарьёд. *Нозим*

**НАШЪА** *а.* نشئه кайф, сархушӣ, мастӣ; **паридани нашъа** намондани асари кайф.

Парвона рафт, нашъа париду қадаҳ шикаст,
Аз шамъ ёдгор ба ҷуз чашми тар намонд. *Сайидо*

**хестани нашъа** пайдо шудани кайфу сархушӣ.

Гар нест ҷоми гулгун, хуш нест даври лола,
Бе май чӣ нашъа хезад аз дидани пиёла? *Ҳилолӣ*

**НАЪЛ** *а.* نعل **1.** кафш, пойафзол.

Он харидаш он дам аз гардан задан,
Хоки наъли пош бойистӣ шудан. *Румӣ*

**2.** оҳанпорае, ки ба зери суми аспу хар ё пошнаи кафш мезананд.

Яке бораги барнишаста сиёҳ,
Ҳаме гарди наълаш баромад ба моҳ. *Фирдавсӣ*
Зи хуни гавазнон ҳама кӯҳ лаъл,
Зи сумми самандон ҳама дашт наъл. *Хоҷу*

**наъли вожгуна** (*ё* **божгуна**) наъле, ки ба пои маркаб чаппа зада мешавад, то ки тарафи ҳаракати савора баръакс нишон дода шавад ва душман фиреб хӯрад (аз макри аспдуздон гирифта шудааст, ки барои номаълум кардани роҳи гурезашон наъли аспро чаппа мезадаанд); *маҷ.* кор ё ҳолате, ки барои маслиҳате баръакс нишон дода мешавад.

Божгуна наъл аз деҳ то работ,
Чашмҳоро чор кун дар эҳтиёт. *Румӣ*

**наъли ворун** (*ё* **воруна**) *ниг.* **наъли вожгуна.**

Наъли ворун аст ҷоми май зи соқӣ хостан,
В-арна хунобӣ ҷигар паймонаи моро бас аст. *Соиб*

**наъли дигаргун** *ниг.* **наъли вожгуна.**

Наъли дигаргун зада аспат ба таън,
Бар рухи иблис шуда доғи лаън. *Хисрави Деҳлавӣ*

**наъли маъкӯс** *ниг.* **наъли вожгуна.**

Бадгумонӣ наъли маъкӯси вай аст,
Гарчи ҳар ҷузвеш ҷосуси вай аст. *Румӣ*

◇ **наъли зангӣ** *кинoя аз* моҳ.

... Ки чун шоҳи Чин зин бар абраш ниҳод,
Фалак наъли зангӣ дар оташ ниҳод. *Низомӣ*

**наъли чормех** чор унсуре, ки қадимиён табиатро иборат аз он медонистанд, яъне обу оташ ва хоку бод.

Аз сар ин шоҳи ҳафтбех бизан,
В-аз сум ин наъли чормех бизан. *Низомӣ*

**наъл афкандан** а) ба шитоб роҳ рафтан, ба таъҷил роҳ рафтан; б) ниҳоят хаста шудан, шалпар шудан, монда шудан.

Вақт аст, ки маркабони анҷум
Ҳам наъл биякананду ҳам сум. *Хоқонӣ*

**наъл бастан** ба пои чорпои саворӣ наъл задан.

Остинаш гирифт сарҳанге,
Ки биё, наъл бар сутурам банд. *Саъдӣ*

**наъл вожгун задан** фиреб кардан, пай гум кардан.

Дар разм ба худ наво нагун зан,
Пай гум куну наъл вожгун зан. *Файзӣ*

**наъл гирифтан** *кинoя аз* оҷиз гардонидану бекор кардан.

Адли ту зулму фитнаро наъл гирифт лоҷарам,
Ҳар ду чу наъл мондаанд аз ту ба чормех дар. *Муҷири Байлақонӣ*

**наъл рехтан** тез давидан; ба шитоб рафтан.

Ҳоҷаташ набвад ба сӯи кӯҳ гурехт,
К-аз пояш курра[и] фалак сад наъл рехт. *Румӣ*

**наъл дар оташ андохтан** *кинoя аз* музтариб гардонидан, беқарор намудан.

Абрӯш паи ҳазор саркаш
Андохта наълҳо дар оташ. *Ҷомӣ*

**дар оташ будани наъли шабдез** *кинoя аз* камоли бурдборӣ, тоқатоварӣ ба сахтиҳо.

Посухам дод, к-имшабе хуш бош!
Наъли шабдез гӯ дар оташ бош! *Низомӣ*

**НАЪЛАЙН** *а.* نعلين **1.** *шакли дугонаи* **наъл; 2.** як ҷуфт кафши бепошна ё кафши чӯбин.

Рӯю мӯи ман биканд ва наълайни бисьёр бар ман зад. *Авфӣ*

**НАЪЛБАНД** نعل‌بند касе, ки маркабро наъл мезанад.

**НАЪЛБАҲО** نعل‌بها мол ва заре, ки барои наҷоти кишвари худ аз тохту тороҷ ба душман медоданд.

Гар даст диҳад давлати онам, ки сари хеш
Дар пои саманди ту кунам наълбаҳое. *Саъдӣ*

Беҳтар он аст, ки... аз... раоё, ки дар банди шумо афтодаанд, наълбаҳое гирифта муовадат намоед. *«Таърихи Фаришта»*

**НАЪМО** *а.* نعما неъмат; некӣ, эҳсон, лутф.

Бе забону лаб ҳамон наъмои шоҳ
Мадҳи шаҳ мегуфту хилъатҳои шоҳ. *Румӣ*

**НАЪНО** *а.* نعنا як навъ гиёҳи хӯрданӣ, ки аз ҷинси пудина буда, хушбӯии махсус дорад.

**НАЪРА** *а.* نعره **1.** фарьёд, бонг; **наъра задан** бонг баровардан, фарьёди баланд баровардан.

Яке наъра зад дар миёни гурӯҳ,
Ки гуфтӣ бидаррид дарьёву кӯҳ. *Фирдавсӣ*

Бе он ки наъра занам, аз омадани ман огоҳ гарди. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** фиғон, зории баланд.

Зане ... чӯбе дар даст расид, ... муштулагаду чӯб мезад, наъраи ҳазрати эшон ба кайвон мерасид. *Садри Зиё*

**НАЪТ** *а.* نعت мадҳ, ситоиш; таъриф; васфи хислатҳои нек; сифат, сифатҳои нек.

Тамомати наът, ҳайат ва сурати модари ӯро тақрир кард. *Авфӣ*

**НАЪШ** *а.* نعش тани беҷон, мурда, ҷасад, ҷаноза; лоша.

Амир Темури Гӯргон ... ба саодат мушарраф шуд ва наъши ӯро ба Сабзавор оварданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**НАЪҶА** *а.* نعجه гӯсфанди мода, меш.

Бар ту зулм кардааст, ки наъҷаи туро бо ниоҷи худ мунзам сохта. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАҒАМОТ** *а.* نغمات *ҷ.* **нағма.**

Ҷони маии хаста пеши ҷонон
Бошад нағамоти шавқ хонон. *Ҷомӣ*

Ҳар шабе аз хуфтан то соати дувоздаҳи шаб дар он аснофу анвои рақсу симоу нағамот мутараттиб аст. *Аҳмади Дониш*

**НАҒЗ** نغز хуб, нек; форам; нафис.

Яке нағз бозӣ бурун оварад,
Ба дилт-андар аз дард хун оварад. *Фирдавсӣ*

Бигуфт: Он ҷо парирӯёни нағзанд,
Чу гил бисьёр шуд, пилон билағзанд. *Саъдӣ*

**нағзу бад** хубӣ ва бадӣ, нағзию гандагӣ.

Ҳатто сиҳҳату суқми худро намедонистанд ва нағзу бади маъқулу машрубро намефаҳмиданд. *Садри Зиё*

**НАҒЗАҚ** نغزک як навъ меваe, ки дар Ҳиндустон мерӯяд ва номи дигари он анба аст.

Нағзаки хуш нағзкуни бӯстон,
Нағзтарин меваи Ҳиндустон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НАҒИЛ** نغل ҷое, ки дар саҳро ва домани кӯҳ барои паноҳ гирифтани гӯсфандон канда шудааст.

Гӯспандему ҷаҳон ҳаст ба кирдори нағил,
Чун гаҳи хоб бувад, сӯи нағил бояд шуд. *Рӯдакӣ*

**НАҒМА** *а.* نغمه наво, суруд, тарона; оҳанг.

Танбӯри пур зи хотами бобо аз они ман
В-он нағмаҳои тарнатаранно аз они ту. *Мушфиқӣ*

Аввал нағмае, ки ба гӯши эшон расад, садои уқуқу ҳуқуқи падару модар бошад. *Аҳмади Дониш*

**нағмаи Анқо** номи оҳанги мусиқӣ.

**НАҒМАПАРДОЗ** نغمه‌پرداز *ниг.* **нағмасаро(й).**

**НАҒМАСАРО(Й)** نغمه‌سرا(ی) нағмахон, овозхон, хонанда, сароянда, мутриб.

Умрест, ки булбул ба чаман нағмасароест,
Раҳ нест дар ин боғ магар боди саборо. *Махфӣ*

Нағмасароён машғули нағмаву суруд ва танбӯру уд буданд. *Садри Зиё*

**НАҒНАҒ||НУҒНУҒ** نغنغ паймона, воҳиди вазн, ки баробари чор хирвор аст.

Ҳотами аҳд шайх Абӯисҳоқ,
Ки диҳад зар ба доману нағнағ ... *Шамси Фахрӣ*

**НАҒОМ** *а.* نغام **1.** зарраҳои чанг, ки дар ҳаво пароканда мешаванд; **2.** тира; сиёҳранг.

Бихезад яке тунд гард аз миён,
Ки рӯй андар он гард гардад нағом. *Дақиқӣ*

**3.** бад, зишт.

Ҳама нињошаи хоҷа ба некӯию ба сулҳ,
Ҳама нињошаи нодон ба ҷангу кори нағом. *Рӯдакӣ*

**НАҒӮЛ** نغول *ниг.* **нағил.**

Дар нағуле буд об, он ташна монд,
Бар дарахти ҷавзу ҷавзе барфишонд. *Румӣ*

**НАҒӮЛА** نغوله зулф, зулфи ҷингила.

Нағӯла баста бар лола зи анбар,
Зи гӯш овеза карда лӯълӯи тар. *Низомӣ*

**НАҒӮШО(К)** نغوشا(ک) *ниг.* **нирӯшо(к).**

**НАҚАЛА** *а.* نقله *ҷ.* **ноқил II; нақалаи ахбор** (*ё* **аҳвол, осор**) таърихнависон, муаррихон.

**НАҚБ** *а.* نقب **1.** таги девор ё таги заминро канда шикоф кардан; **2.** роҳи зеризаминӣ.

Ба чоҳ фурӯ рафт ва расан бикушод ва аз роҳи нақб берун рафт. *Авфӣ*

**нақб задан** аз зери замин роҳ кандан.

Тарроре берун омада буд, то нақбе занад ва кисае бибурад. *Авфӣ*

**НАҚБЗАН** نقب‌زن касе, ки аз зери замин роҳ меканад.

Нақбзан зад нақбу дар махзан расид,
Ҳар яке аз махзан асбобе кашид. *Румӣ*

**НАҚД** *а.* نقد **1.** мавҷуда, пули мавҷуда, пули роиҷ; *муқобили* **насия.**

Дар хазона нақди зиёде нест. *Авфӣ*

Чаман ҳикояти урдибиҳишт мегӯяд,
На оқил аст, ки насья хариду нақд биҳишт. *Ҳофиз*

Сиркои нақд беҳ аз ҳалвои насья. *Зарбулмасал*

**нақду ҷинс** пулу мол.

[Акобир ва аъён] амон хостанд ва ба элӣ даромаданд ва моли бисьёр аз нақду ҷинс бидоданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** (пул ва тиллои) холис, сара.

Мар-маҳакро раҳ бувад дар нақду қалб,
Ки худояш кард амири ҷисму қалб. *Румӣ*

Ба ганҷи сеҳр меҳри гуҳарсанҷи ту қалид,
Ба нақди фикр табъи сухандони ту маҳак. *Шоҳин*

**3.** ҷудо кардани сара аз носара, ҷудо кардани пули қалб аз пули сара; ◇ **нақди маонӣ** ҳунари фарқ кунондани неку бад; **нақди равон** а) пули роиҷ, пули сара.

Наравад ҳамчу нақдҳои равон,
То набошад бар ӯ зи сикка нишон. *Ҷомӣ*

б) *кинояаз* рӯҳ.

Сар аз ҷон ва нақди равон, ки матое бас гарон буд, барнаметофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**нақди шашрӯза** дуньё ва ҳар чизе, ки дар он ҳаст; **нақди шеър** ҷудо кардани нағзу бади шеър, шеършиносӣ, танқиди адабӣ.

Соҳибҳунаре ба маърифати шеър шӯҳрат ёфт ва наздики донишмандони суханвар ба нақди шеър ҳукм ёфт, ангуштнамо шуд. *Шамси Қайс*

**нақди ҳаёт** *кинояаз* ҷон.

Буғрохон дар баъзе аз манозил нақди ҳаёт ба қобизи арвоҳ супурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**нақди ҷон** *ниг.* **нақди равон.**

Аҳли назар ду олам дар як назар бибозанд,
Ишқ асту дови аввал бар нақди ҷон тавон зад.
*Ҳофиз*

**ба нақд** дарҳол, фавран, зуд.

Агар ҳоҷат барӣ, назди касе бар,
Ки аз рӯяш ба нақд осуда гардӣ. *Саъдӣ*

**нақди умр дарьёфтан** фурсатро ғанимат шумурдан.

Ҳофиз, расид мавсими гул, маърифат маҳон,
Дарьёб нақди умр, зи ҷуну ҷаро мапурс. *Ҳофиз*

**НАҚДА** نقده *ниг.* **нақд** 1.

Ба маблағе эҳтиёҷ пайдо карда, барои манфиати худ ва ахзи маблағе аз нақда... ба хидмати эшон омада. *Садри Зиё*

**НАҚЗ** *а.* نقض шикастан, махсусан шикастани аҳду паймон.

Ба ҳеҷ навъ бар ту газанде нарасонем ва нақзи аҳде нанамоем. *«Таърихи Систон»*

Бевафоиро макун беҳуда фош,
Сурати нақзи вафои мо мабош. *Румӣ*

**НАҚИБ** *а.* نقیب **1.** раис ё вакили қабила, сардори қавм; сардор, раҳбар, раис.

Чу карданд бо ӯ нақибон шумор,
Сипаҳ буд шамшерзан шаш ҳазор. *Фирдавсӣ*

Ва ғуломони амир Халаф саворе сад наздики амир Аҳмад омаданд чун Арслони зангӣ, ки нақиб буд. *«Таърихи Систон»*

**2.** ходими шахси олимансаб.

Нақибон ниҳоданд маҳди зараш,
Ба пушти ҳаюнони кӯҳпайкараш. *Ҷомӣ*

**НАҚИБАТ** *а.* نقیبت хирад, фикр, зеҳн.

Ҳорун ба камоле, ки... ниҳояти нақибати ӯст, мутавосил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАҚИЗ** *а.* نقیض мухолиф, зид, муқобил.

Ин ҳадис нақизи суханест, ки анқариб гузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Он яке осмон замин хонад,
В-он дигар ҳақ нақизи ӯ донад. *Савдо*

**НАҚИР** *а.* نقیر чизи хурд, андак, чизи ҷузъӣ.

З-он чӣ додам, боз настонам нақир,
Сӯи пистон боз н-ояд ҳеҷ шир. *Румӣ*

**нақиру қитмир** ҷузъиёт; ҳамагӣ, тамоман.

Нақиру қитмири аҳволи молӣ ва мулкӣ бар вай пӯшида намонад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Баёс... ҳакими доност ва дар он вақоеъ ҳозир буда, аз нақиру қитмири он саргузашт воқиф аст. *«Таърихи Фаришта»*

**НАҚЛ** *а.* نقل **1.** аз ҷое ба ҷое бурдан, кӯчондан, кашондан.

Зимистон аст, чаҳорпоён лоғар ва нақли улуфот аз тарафи Арман то ҳудуди Кирмон мебояд кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** гузаштан, гузашта рафтан(-и корвон).

Сабақ бурд раҳрав, ки бархост зуд,
Пас аз нақл бедор будан чӣ суд. *Саъдӣ*

**3.** воситаи аз ҷое ба ҷое кӯчидан; воситаи боркашӣ, нақлиёт.

Чун ба Дастгирд расидем, нақлу буна дидам, ки ба сӯи Шубурғон мерафт. *Носири Хисрав*

**4.** ҳикоя, қисса, достон, ривоят, хабар; ҳикоя кардан, баён кардан.

Бодаи гулрангу талху азбу хушхору сабук,
Нақле аз лаъли нигору нуқле аз ёқути ҷом.
*Ҳофиз*

Нақли куфр куфр набошад. *Зарбулмасал*

**нақл гуфтан** ҳикоя кардан, қисса гуфтан.

Нуқлҳои захира пеш кашид,
Нақл мегуфту нуқлаке мечид. *Ҷомӣ*

**нақл кардан** а) аз ҷое ба ҷое бурдан, аз ҷое ба ҷое кӯчондан.

Бунгоҳ тамом ба он ҷо нақл карданд. *Авфӣ*

б) ба ҷои дигар рафтан, ҷойро иваз кардан, кӯчидан.

Борҳо дар дилам омад, ки ба иқлими дигар нақл кунам. *Саъдӣ*

в) ҳикоя кардан, ривоят кардан, гуфтан.

Нақл кардаанд, ки мулуки Яман ба касрати ҷайш машҳур буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

г) *кинояаз* мурдан; **аз дори дуньё нақл кардан** *кинояаз* мурдан.

Ӯ парир аз дори дуньё нақл кард,
Марду зан аз воқеа(и) ӯ рӯйзард. *Румӣ*

**НАҚМАТ||НИҚМАТ** *а.* نقمت ҷазо; интиқом, қасос; ҷазо додан; интиқом гирифтан.

Неъмат ба хасон диҳиву нақмат ба касон,
З-ин ҳар ду бурун нест: харӣ ё харифӣ. *Хайём*

Шукри неъмат хуштар аз неъмат бувад,
Шукрбора кай сӯи ниқмат равад? *Румӣ*

**НАҚО** *а.* نقا покӣ, покизагӣ, тозагӣ, софию беғуборӣ.

Лек қисми муттақӣ з-ин тун сафост,
З-он ки дар гармоба асту дар нақост. *Румӣ*

**НАҚОБАТ** *а.* نقابت *ниг.* **никобат.**

**НАҚОВА||НАҚОВАТ** *а.* نقاوه||نقاوت тозагӣ, покизагӣ.

Ҳар мақом, ки аз он тараққӣ кунад, сафовару нақоваи онро интизоъ намояд. *Ҷомӣ*

**НАҚОРА** *а.* نقاره табл, дуҳул, нағора.

Пул бидеҳ, болои сабилашон нақора бизан.
*Зарбулмасал*

**НАҚОРАХОНА** نقاره‌خانه ҷое, ки дар он нақора менавозанд.

**НАҚС** *а.* نقص айб, камбудӣ, нуқс.

Ту некӯравиш бош, то бадсигол
Ба нақси ту гуфтан наёбад маҷол. *Саъдӣ*

Донист, ки ин касру нақс аз сафоҳати худи ӯ ва балоҳати илми ӯст. *Аҳмади Дониш*

**НАҚШ** *а.* نقش **1.** рангҳои гуногун, ки дар натиҷаи рангрезӣ ё наққошӣ дар чизе, мас. дар матоъ, боқӣ мемонад.

Нақш аз гилем меравад, аз дил намеравад.
*Зарбулмасал*

**2.** расм, сурат, тасвир; *маҷ.* асар.

Ғараз нақшест, к-аз мо бозмонад,
Ки ҳастиро намебинам бақое. *Саъдӣ*

Ҳазор нақш барояд зи килки сунъу яке
Ба дилпазирии нақши нигори мо нарасад. *Ҳофиз*

**3.** хатнависӣ, навиштан.

Гузорандаи нома воло дабир
Чу фориғ шуд аз нақши чинӣ ҳарир ... *Хоҷу*

**4.** лоиҳа, тарҳ.

Набуд нақши ду олам, ки ранги улфат буд,
Замона тарҳи муҳаббат на ин замон андохт. *Ҳофиз*

**нақши беранг** нақша ва тарҳи аввалин.

Дар азал чун нақши беранги ту барзад нақшбанд,
Давлат андар осмонат кард худро ҷойгоҳ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**5.** *маҷ.* толеъ, бахт, сарнавишт.

Агар некаму гар бадам дар сиришт,
Қазои ту ин нақш бар ман набишт. *Низомӣ*

**6.** дови бозӣ(-и нард), як бурди бозӣ(-и нард).

Буда дар нарди фараҳ нақшаш ба ком,
То фараҳ таърихи ин нақш асту нард. *Анварӣ*

**7.** намуна, намуд, тимсол, шакл, тарз; **бар ин нақш** ба ин шакл, ба ин гуна.

Бар ин нақш мансубае кас набохт,
Бад-ин вазн манзумае кас насохт. *Хоҷу*

**8.** *мус.* як навъ суруд, ки бо оҳанги махсус мехонанд.

Айш аз он пас ба камоли дил меронд,
Нақши хубию хушдилӣ мехонд. *Низомӣ*

◇ **нақши бар об** чизи ноустувор ва нопойдор; **нақши гармоба** а) сурате, ки дар девори ҳаммом кашида шудааст; б) *киноя аз* чизи беҳаракат ва беасар.

Ту бидонӣ, чун бари ман омадӣ,
Ки ту бе ман нақши гармоба будӣ. *Румӣ*

**нақши обу гил** *киноя аз* дунъё, олам.

Хатти серобӣ надорад мистари мавҷи сароб,
Бедил, ин вобастагӣ бар нақши обу гил ҷаро?
*Бедил*

**нақши «Шоҳнома»** *ниг.* **нақши гармоба.**

Зи ҳайбати ту адӯ нақши «Шоҳнома» шавад,
К-аз ӯ на мард ба кор ояду на аспу на соз.
*Сӯзанӣ*

**нақши Қандаҳор, нақш ба** (*ё* **дар**) **Қандаҳор** *киноя аз* рӯи зебову дилкаш.

На чун қадди ту сарве ба бӯстон,
На чун рӯи ту нақше ба Қандаҳор. *Масъуди Саъд*

**нақшу ранг** равнақу ривоҷ.

Чу бо дӯст душвор гирию танг,
Нахоҳад, ки бинад туро нақшу ранг. *Саъдӣ*

**ҳамчун нақши девор** *киноя аз* беҳиссу ҳаракат, бешуур.

Дил аз ҷону зи дил ҷон гашта безор,
Тани фарсуда ҳамчун нақши девор.
*Бадри Кашмирӣ*

**нақш барканда** нақш задан, нақш шинондан.

Ғофил аз он ки нақш бар ин сикка барканад
Чун нақши сикка дар талаби симу дирҳаме.
*Шоҳин*

**нақш бастан** а) тасаввур кардан.

Чун бад-ин хубӣ, ки ҳастӣ, нақш мебандам туро,
Мешавам ҳайрон, ки бе ту чун таҳаммул мекунам.
*Ҷомӣ*

б) офаридан, ба вуҷуд овардан; **нақш бохтан** тадбиреро барои расидан ба ягон мақсад анҷом додан, кореро анҷом додан.

Султон ... гуфт: ... Агар имшаб нақше бохтед, ки дасти ақл ба домани мурод расад, ба шумо чандон инъом диҳам. *«Таърихи Фаришта»*

**нақш пазируфтан** сурат гирифтан, акс қабул кардан, тасвир ёфтан.

Дилро ту сайқале кун, то нақши ӯ пазирад,
В-он нақши беҷиҳат ин шаш сӯ мунаққаш омад.
*Шамси Табрезӣ*

**нақши худ дар об дидан** қиёс кардани дигарон ба нафси худ, дигаронро бо оршини худ чен кардан; **нақши худ парастидан** а) худпарастӣ кардан; б) манманӣ кардан, маният намудан, кибру ғурур намудан.

Ба майпарастӣ аз он нақши худ бар об задам,
Ки то хароб кунам нақши худ парастидан. *Ҳофиз*

**нақш бар об задан** (*ё* **нигоштан, бастан**) *киноя аз* кори беҳуда кардан, ба кори бефоида машғул шудан.

Дар хаёли хатти мушкини ту бо ораз ба ҳам
Дам ба дам чашми тари мо мезанад нақше бар об ...
*Ҷомӣ*

**нақш бар санг задан** *киноя аз* пойдор, устувор ва собит кардан.

Зада фармони ишқ ин нақш бар санг,
Ки ман бар хок резам зар, шумо — ранг. *Нозим*

**бо нақши девор ҷуфт гаштан** *киноя аз* беҳиссу ҳаракат шудан, ҳайрон мондан.

Ҳама гашта бо нақши девор ҷуфт,
На ёрои ҷунбиш, на ёрои гуфт. *Низомӣ*

**нақши анбар бӯй надиҳад** *зарб.* моҳияти ҳар чиз аз асли он маълум мешавад, на аз сураташ; **нақши шеру ахлоқи сагон** *зарб.* паҳлавонҷуссае, ки тинати паст дорад.

**НАҚШБАНД** نقشبند **1.** наққош, рассом, суратгар.

Ҷаро нақшбандам дар айвони шоҳ
Диҷамрӯй кардасту зишту табоҳ. *Саъдӣ*

**2.** номи Баҳоуддини Бухороӣ (вафот — 1388/89) — сарсилсилаи нақшбандия, ки дар сӯфигарӣ маъруф аст; ◇ **нақшбанди азал** *киноя аз* худо.

Мисоли базми ту пардохт нақшбанди азал,
Ҳанӯз нозада нақши вуҷудро беранг.
*Заҳири Форьёбӣ*

**НАҚШПЕРО** نقش‌پیرا нақшсоз, нақшкаш, наққош, нақшгар, рассом.

Моние дошт коргоҳи хаёл,
Нақшпероп боргоҳи хаёл. *Мушфиқӣ*

**НАҚӢ** *а.* نقی покиза, тоза.

Ҳадди ман ин буд, кардам ман, лаим,
З-он суви ҳадро нақӣ кун, эй карим. *Румӣ*

**НАҚҚОБ** *а.* نقاب нақбзананда, сӯроххунанда; кӯҳкан.

Подшоҳ ... панҷ ҳазор наҷҷор ва сангтарош ва оҳангар ва нақкоб ва гилкору белдор ба сохтани собот ... муайян фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**НАҚҚОД** *а.* نقاد тозакунанда, софкунанда; нақдкунанда, касе, ки сара ва носараро аз ҳам ҷудо ва имтиёз мекунад.

Дар ин рӯзгор нақкоди ҷавҳари бозори сухан варон, олими ориф Абдурраҳмони Ҷомӣ ҷавоби ин қасида гуфта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Бад-он пояаш табъи ваққод буд,
Бад-он рутбааш зеҳни нақкод буд,
Ки ҳалли маониву кашфи фуҳум
Бувад камтарин пояаш дар улум. *Садри Зиё*

**НАҚҚОШ** *а.* نقاش **1.** рассом, сураттар, мусаввир.

Боз наққоши хазон суратгарӣ дорад ба боғ,
Беди маҷнун сурати болу паре дорад ба боғ.
*Мушфиқӣ*

Наққош нақши сонӣ беҳтар кашад зи аввал.
*Зарбулмасал*

**2.** ҳаккок, кандакор.

Наққошонро фармуд, ки сол то сол бутон тарошиданди. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **наққоши азал** *киноя аз* худо.

Гарчанд ки рӯю мӯи зебост маро,
Чун лола руху чу сарв болост маро,
Маълум нашуд, ки андар ин гулшани даҳр
Наққоши азал баҳри чӣ орост маро. *Хайём*

**НАҲАНГ** نهنگ **1.** тимсоҳ, крокодил.

Бар киштии умр такья кам кун,
К-он Нил нишемани наҳанг аст. *Анварӣ*

**2.** як навъ моҳии калон, акула.

Агар гавҳарат бояду гар наҳанг,
Зи дарьёи ман ҳар ду ояд ба чанг. *Низомӣ*

Ғаввос гар андеша кунад коми наҳанг,
Ҳаргиз накунад дурри гаронмоя ба чанг. *Саъдӣ*

**3.** *киноя аз* асп.

Биҷунбид Гуштосп аз пеши саф,
Наҳанге ба зер, аждаҳое ба каф. *Фирдавсӣ*

**4.** *киноя аз* теғ, шамшер; **наҳанги бало** *киноя аз* теғ, шамшер.

Наҳанги бало баркашид аз наём,
Биёвехт аз пеши зин хумми хом. *Фирдавсӣ*

**наҳанги зери хафтон** *киноя аз* шамшери обдор; **наҳанги наём** *киноя аз* шамшери дар ғилоф; **наҳанги сабз** *киноя аз* теғ ва шамшери ҳиндӣ.

**НАҲБ** *а.* نهب ғорат, тороҷ, яғмо; дуздӣ.

Амволи эшон дар маърази наҳбу тороҷ андохт.
*Авфӣ*

Ҳар ҷо ки расид, аз қатл ва наҳб ва аср дақиқае нагузошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАҲВ I** *а.* نحو *грам.* яке аз қисмҳои грамматика, ки аз ҷумла баҳс мекунад; синтаксис.

Қавӣ дар луғат буду дар наҳв чуст,
Вале ҳарфи «шин»-ро нагуфтӣ дуруст. *Саъдӣ*

**НАҲВ II** *а.* نحو роҳ, сӯй, ҷиҳат.

**НАҲВ III** *а.* نحو миқдор, андоза, ҳудуд; **наҳви ...** наздик ба ..., дар ҳудуди ...

Савору пиёда наҳви се ҳазор мард буд.
*«Таърихи Систон»*

**НАҲВӢ** *а.* نحوی донандаи илми наҳв, мутахассиси синтаксис.

Гуфт: Кулли умрат, эй наҳвӣ, фаност,
З-он ки киштӣ ғарқ дар гирдобҳост. *Румӣ*

**НАҲЗАТ||НЕҲЗАТ** *а.* نهضت ҳаракат, кӯч, ба роҳ даромадан, равона шудан.

Султоне ҳамчу ту ба ин диёр наҳзат фармуд ва ӯ наёмад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Лашкар ба тарафи ӯ наҳзат карданд. *Авфӣ*

**НАҲИФ** *а.* نحيف лоғар, хароб; заиф, суст.

Ба хорӣ мангар, эй мунъим, заифону наҳифонро,
Ки садри маҷлиси ишрат гадои раҳнишин дорад.
*Ҳофиз*

[Дарвеш] ҳар соате наҳифтару заифтар мешуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НАҲИҚ** *а.* نهيق наъраи хар, ҳангоси хар, ҳанг.

**НАҲИҚКУНОН** نهيقكنان ҳангосзанон.

Ҳар аз дунболи ман равон-равон наҳиққунон меомад. *Аҳмади Дониш*

**НАҲӢ** *а.* نهی манъ; манъ кардан, боздоштан.

Бо касе, ки чунин дурӯғ гӯяд, муҷоласат кардан наҳӣ бувад. *Авфӣ*

З-он ки наҳӣ аз донаи ширин бувад,
Талхро худ наҳӣ кай ҳоҷат бувад. *Румӣ*

**наҳйи мункар** манъ кардан ва боздоштан аз корҳои бад, манъ аз гунох.

Он кӣ амри маъруф ва наҳйи мункарро тарк накунад ..., раоёи мамлакатро аз маосӣ ва маноҳӣ ба сиёсат манъ кунад. *Аҳмади Дониш*

**НАҲЛ** *а.* نحل занбӯри асал, оруи асал.

Наҳли некӯ ҳосил шавад, ки онро ҳам яъсуб бошад ва ҳам худдом. *Авфӣ*

Асал додат аз наҳлу ман аз ҳаво,
Рутаб додат аз нахлу нахл аз наво. *Саъдӣ*

**НАҲМАТ** *а.* نهمت қасд ва ирода; мурод.

Наҳмати эшон бар таҳсили таматтӯъ ва лаззот мавқуф бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НАҲМОР** نهمار **1.** бузург, азиму тааҷҷубовар.

Гунбаде наҳмор бар бурда баланд
Н-аш сутун аз зеру н-аз бар сарш банд. *Рӯдакӣ*

**2.** бешумор, беандоза, бисьёр.

Чу иблис донист, к-ӯ дил бидод,
Бар афсонааш гашт наҳмор шод. *Фирдавсӣ*

**НАҲОР** *а.* نهار рӯз (аз пагоҳӣ то бегоҳӣ).

То дар бари ҳар пастӣ пайваста баландист,
То дар паси ҳар лайле оянда наҳорест. *Фаррухӣ*

**НАҲОРАН** *а.* نهاراً рӯзона, дар рӯз.

**НАҲОРӢ** نهاری чошт, ношто, ноништа, тахтӯл.

Висоли ту то бошадам меҳмонӣ,
Сазад, к-аз ту ёбам се бӯса наҳорӣ.
*«Луғати фурс»*

**НАҲОФАТ** *а.* نحافت лоғарӣ, харобӣ; заифӣ, сустӣ, заъф.

Яке аз зурафо ... сурати Шавкат дар камоли наҳофат ва болои он сурати ҳумо ва пеши чашми ҳумо айнаке кашид. *«Хизонаи омира»*

**НАҲР** I *а.* نحر 1. пеши сина, ҷои гарданбанд; 2. *маҷ.* қурбонӣ, буридани сари ҳайвон.

**НАҲР** II *а.* نهر ҷӯй, ҷӯи калон; дарьё.

**НАҲС** *а.* نحس 1. бадбахтӣ, бадтолеӣ; таъсири бади ситораҳо, ки гӯё боиси бадбахтии мардум мешавад; *муқобили* **саъд** 2.

Яке намоид кунун з-он, ҳама бисуду бирехт,
Чӣ наҳс буд? — Ҳамоно ки наҳси Кайвон буд.
*Рӯдакӣ*

Эй фитнаи даҳр бар сари ту,
В-эй кисвати наҳс дар бари ту. *Шоҳин*

2. шум, бехосият; бадбахт, нофарҷом.

**НАҲУНБАН** نهنبن *ниг.* **нуҳунбан.**

**НАҲҶ** *а.* نهج тариқ, тавр, тарз, хел.

Ту низ ба ҳамин наҳҷ амал намоӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

То ду шабу ду рӯз бад-ин наҳҷ мерафтем рӯй дар нуқтаи ҷануб. *Аҳмади Дониш*

**НАЧАК||НАҶАК** نجک||نجک навъе аз табарзин.

Аз чашм агар бар он чичаки ту чакад сиришк,
Туркӣ макун, ба куштани ман бармакаш начак.
*Сӯзанӣ*

**НАҶАНД** نجند *аслаш* **нажанд.**

Рухаш зарду тан лоғару дил наҷанд,
Асири шиканҷу қарини газанд. *Шоҳин*

**НАҶАФ** *а.* نجف 1. ҷои баланду дароз, ки об ба он намерасад; 2. номи шаҳрест дар Ироқ; **шеҳнаи Наҷаф** лақаби Алӣ, ки домоди Муҳаммади пайғамбар буд.

Ҳофиз, агар қадам занӣ дар раҳи хонадон ба сидқ,
Бадрақаи раҳат шавад ҳиммати шеҳнаи Наҷаф.
*Ҳофиз*

**НАҶД** *а.* نجد 1. замини баланд, паҳнкӯҳ, пуштакӯҳ.

Лайлӣ андар май чу гул бикшод гӯи пираҳан,
К-аз насими наҷд меояд насими ҷонфазоӣ. *Ҷомӣ*

Ва тафтиши ғавр ва наҷд ва саҳл ва ҷабал менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. номи яке аз ноҳияҳои калони Арабистони Саудӣ.

Боз гӯ аз Наҷду аз ёрони Наҷд,
То дару деворро орӣ ба ваҷд. *Шайх Баҳоӣ*

**НАҶДА||НАҶДАТ** *а.* نجده||نجدت 1. ҷасорат, шуҷоат, далерӣ, диловарӣ, мардонагӣ.

Султон бо тоифае аз аҳли наҷдату шуҷоат истода...
*«Равзат-ус-сафо»*

2. ёрӣ, кӯмак.

**НАҶИБ** *а.* نجیب 1. шариф, асил.

Манучеҳр наҷиб буд ва тарбият пазируфт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дигар, ошиқ бояд ки марде асилу наҷиб бошад.
*Аҳмади Дониш*

2. оқил ва боистеъдод.

Бехирадонро зи наҷибон чӣ ноз,
Ҳар чӣ кунад бо шутурон по дароз?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НАҶИС** *а.* نجس нопок, мурдор, палид.

Наҷистар шавад, чун наҷис тар шавад.
*Зарбулмасал*

**НАҶМ** I *а.* نجم ситора.

Наҷм андар регу дарьё раҳнамост,
Чашм андар наҷм неҳ, к-ӯ муқтадост. *Румӣ*

Ва ҳамчунин наҷми саодаташ дар тараққӣ буд.
*Саъдӣ*

**наҷми соқиб** *нуҷ.* ситораи паррон, ки аз рӯи ақидаи хурофӣ, гӯё деву ҷин ва шайтонро мезанад.

**НАҶМ** II *а.* نجم гиёҳ; бутта; буттазор.

**НАҶОБАТ** *а.* نجابت бузургворӣ, покии нажод.

Осори ... наҷобат дар носияи ту мушоҳада мекунам.
*Авфӣ*

**НАҶОДАТ** *а.* نجادت диловарӣ, ҷасурӣ, мардонагӣ.

**НАҶОСАТ** *а.* نجاست нопокӣ, мурдорӣ, палидӣ; саргин.

Бар чунон сабзе ҳар он, к-ӯ барнишаст,
Бар наҷосат бешаке биншастааст. *Румӣ*

**НАҶОТ** *а.* نجات халосӣ, раҳоӣ, халосшавӣ, раҳоёбӣ.

Ғами ишқи ту аз ғамҳо наҷот аст,
Маро хоки дарат оби ҳаёт аст. *Анварӣ*

Ҳалоки ту дар хӯи зишт аст, лек
Наҷоти ту бахшад аз он хӯи нек. *Ҷомӣ*

**НАҶОҲ** *а.* نجاح наҷот, растгорӣ; пирӯзӣ; комьёбӣ, муваффақият.

Иффату салоҳ сабаби фалоҳу наҷоҳ аст. *Авфӣ*

Зи чини зулфи камандат касе наёфт халос,
Аз он камончаи абрӯву тири чашм наҷоҳ. *Ҳофиз*

**НАҶӢ** I *а.* نجی дӯсти самимӣ; ҳамсир, ҳамроз.

Гашт номи он дарида-фарраҷӣ,
Он лақаб шуд фош аз он марди наҷӣ. *Румӣ*

**НАҶӢ** II *а.* نجی сир, роз, чизи пинҳонӣ.

**НАҶҶОР** *а.* نجار дуредгар, чӯбтарош.

Як зарра туро накард ҳамвор
Наҷҷори замон зи мушт ранда.
*Абулаббоси Марвазӣ*

Тароши чӯб на баҳри ҳалокати чӯб аст,
Барои ҷустии он чӯб мекунад наҷҷор.
*Шамси Табрезӣ*

◇ **наҷҷори гавҳар** гавҳартарош; *кинoя аз* сухансанҷ, саррофи сухан, суханпардоз.

Наҷҷори гавҳарам, ки наҷибони табъи ман
Ҷуз зери тешаи падари хештан наянд. *Хоқонӣ*

**НАЧЧОРӢ** *а.* نجاری дуредгарӣ, чӯбтарошӣ.

Ҳаво бишкан, к-аз ӯ ёрӣ наёяд,
Ки аз бӯзина наччорӣ наёяд. *Низомӣ*

**НЕ** نی *ҳиссачаи инкорӣ* на.

На Эрон бимонему не шаҳриёр,
Сар ояд магар бар ман ин корзор. *Фирдавсӣ*

Бода аз мо маст шуд, не мо аз ӯ,
Қолиб аз мо ҳаст шуд, не мо аз ӯ. *Румӣ*

Ҳаччоч гуфт: Маро мешиносӣ? Гуфт: Не. Гуфт: Ман Ҳаччочам. *Аҳмади Дониш*

**НЕВ** نیو далер, шуҷоъ, диловар, паҳлавон.

Ҳамеронд дар пеш бо Тӯс Гев,
Пас-андар парастандаи чанд нев. *Фирдавсӣ*

**НЕВА** نیوه нола, фарьёд, гирья, навҳа.

Гӯши ту солу маҳ ба рӯду суруд,
Нашнавӣ неваи хурӯшонро. *Рӯдакӣ*

**НЕВБАНД** نیوبند мутеъкунандаи паҳлавонон, мутеъкунандаи паҳлавони бузург.

Дигар офарин кун бад-он невбанд,
Сипаҳдори фархунда Пӯлодванд. *Фирдавсӣ*

**НЕК** نیک **1.** хуб, нағз, хуш; бахайр, бафоида, басалоҳ; *муқобили* **бад 1.**

Нек бо бад бувад зи рӯи шумор,
Некии бе бадӣ ту чашм мадор. *Саноӣ*

Нек аст ҳар он бад, ки ба бедодгар ояд.
*Зарбулмасал*

**2.** одами хуб.

Нек бошию бадат гӯяд халқ,
Беҳ, ки бад бошию некат донанд. *Саъдӣ*

Некӣ бар бадон бадӣ бар некон аст. *Зарбулмасал*

**3.** ба хубӣ, ба дурустӣ, нағз.

Чун нек нигаҳ кунам, назебад
Ҷуз номи ту зеваре саноро. *Анварӣ*

**нек-нек** хеле хуб; маҳкам, устуворона, хеле сахт.

Чун бастаи банди ошиқӣ бошам,
Ин бор нек-нек барбандам. *Анварӣ*

**4.** некӣ, хубӣ, нағзӣ.

Ҳар замон гӯӣ, ки ман нек оварам,
Ин сухан боре бигӯ, чун мекунӣ? *Анварӣ*

**неку бад** некӣ ва бадӣ, нағзию гандагӣ.

Неку бад ҳар ду тавон кард, валекин бешак
Нек душвор тавон кардану бад сахт осон. *Фаррухӣ*

Яке пири фархунда солори бор
Басе дид неку бади рӯзгор. *Хоҷӯ*

**5.** бисьёр, хеле, сахт, зиёд.

Нек саҳл аст зинда беҷон кард,
Куштаро боз зинда натвон кард. *Саъдӣ*

Даст ҷунбонад чу дасти ӯ, валек
Дар миёни ҳар душон фарқест нек. *Румӣ*

**НЕКАНДЕШ** نیک‌اندیش хайрхоҳ.

...Ки бадгӯро сухан бо некандеш
Ба харза чун дарои корвон аст. *Адиб Собир*

Ман, ки ҷо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гӯш кардан кай тавонам қавли некандешро. *Ҷомӣ*

**НЕКАНҶОМ** نیک‌انجام он кӣ кор ва зиндагонии вай ба некӣ анҷом меёбад, хушоқибат, некоқибат.

Гадои неканҷом беҳ аз подшоҳи бадфарҷом.
*Саъдӣ*

**НЕКАХТАР** نیک‌اختر хушбахт, саодатманд, бахтьёр.

Зи ҳар нақше, ки ӯро омадӣ пеш,
Ба некахтар задӣ фоли дили хеш. *Низомӣ*

**НЕКБАХТ** نیک‌بخت хушбахт, хуштолеъ, саодатманд, масъуд.

Некбахт он касе, ки доду бихӯрд,
Шӯрбахт он, ки ӯ нахӯрду надод. *Рӯдакӣ*

Некбахт он аст, ки аз ҳоли дигарон панд гирад ва бадбахт он, ки аз ҳоли ӯ панд гиранд.
*«Таърихи гузида»*

**НЕКДИЛ** نیک‌دل хайрхоҳ; некхӯ, нектабиат.

Ба Қайвон расидам зи хоки нажанд
Аз он некдил номдор арҷманд. *Фирдавсӣ*

**НЕКИСИГОЛ** نیکی‌سگال *ниг.* **нексигол.**

**НЕКМАҲЗАР** نیک‌محضر хушхӯ, нектабиат, хушхулқ.

Бари некмаҳзар фиристод кас
Дари тавба кӯбон, ки фарьёд рас. *Саъдӣ*

**НЕКНОМ** نیک‌نام касе, ки номаш ба некӣ ва бузургворӣ машҳур бошад.

Ҳама некиат бояд оғоз кард,
Чу бо некномон бувӣ ҳамнавард. *Фирдавсӣ*

Некном аз сӯҳбати некон шавӣ. *Зарбулмасал*

**НЕКНОМӢ** نیک‌نامی соҳиби номи нек будан, ба некӯкорӣ ном баровардан.

Накардам бад, нагуфтам тунд, амонат медиҳам имрӯз,
Нишони некномӣ мегузорам ман туро, медон.
*Мушфиқӣ*

**НЕКПАЙ** نیک‌پی хушқадам, некқадам, хушбахт, хуштолеъ, саодатманд.

Ба эрониён гуфт, к-имшаб ба май
Яке ахтаре афканам некпай. *Фирдавсӣ*

**НЕКПАЙВАНД** نیک‌پیوند дӯст, рафиқ, шарик.

Аз хӯи бадат шикояте кардам,
К-ин нест нишони некпайвандон. *Анварӣ*

**НЕКРАВ** نیک‌رو сифати аспи хушрафтор, сифати аспи хушгард.

Зи пӯяндагон ҳар кӣ буд некрав,
Хӯриш кардашон сабзаву коҳу ҷав. *Фирдавсӣ*

**НЕКРОЙ** نیک‌رای касе, ки фикру тадбири вай дуруст ва бамаслиҳат бошад; хайрхоҳ.

Пазируфтам аз додгар кадхудой,
Ки бошам туро ҳамдами некрой. *Савдо*

**НЕКРӮ(Й)** نیک‌رو(ی) хушрӯй, зебо.

Шоҳиди некрӯ ҳамон беҳтар,
Ки бари шоҳи некӯ бошад. *Саъдӣ*

**НЕКРӮЗ** نیک‌روز хушбахт, саодатманд, он кӣ рӯзгори ӯ хуш мегузарад.

**НЕКСИГОЛ||НЕКИСИГОЛ** نیکسگال||نیکی‌سگال некандеш, хайрхоҳ.

Даромад бари шоҳи некисигол,
Бинолид монанди кӯс аз давол. *Низомӣ*

**НЕКСИРАТ** نیکسیرت некахлоқ, хушхӯ, нектабиат.

Бихӯр, эй нексирати сарамард,
К-он фурӯмоя гирд карду нахард. *Саъдӣ*

**НЕКСОЗ** نیکساز **1.** хушсохт, чизе, ки нағз сохта шудааст; **2.** бакор, даркорӣ, лозим, фоиданок, муфид.

Зи мурғон ҳамон он, ки буд нексоз
Чу бозу чу шоҳини гарданфароз ... *Фирдавсӣ*

**НЕКУ** نیکو *ниг.* **некӯ.**

**НЕКФАН** نیکفن донишманд, он кӣ илму донишро ба хубӣ аз худ кардааст.

Зи меъмории табъи он некфан
Бинои сухан ёфт зеби чаман. *Садри Зиё*

**НЕКФАРҶОМ** نیکفرجام он кӣ оқибати кораш бахайр аст, некоқибат.

Якеро зиштхӯе дод дашном,
Таҳаммул карду гуфт: Эй некфарҷом!
Батар з-онам, ки хоҳӣ гуфтан: онӣ,
Ки донам айби ман чун ман надонӣ. *Саъдӣ*

**НЕКХОҲ** نیکخواه хайрхоҳ, некандеш, дӯст.

Чунон буд, ки иблис рӯзе пагоҳ
Биёмад ба сони яке некхоҳ. *Фирдавсӣ*
Ҳамеша некхоҳи мардумон бош,
Ба некӣ кӯш в-он гаҳ дар амон бош! *Носири Хисрав*

**НЕКХӮ(Й)** نیکخو(ی) хушхулқ, хушфеъл.

Ҷавонест озодаву некхӯ,
Хирадманду донову санҷидагӯ. *Садри Зиё*

**НЕКӢ** نیکی хубӣ, нағзӣ; кори хайр.

Некӣ кунӣ, ба ҷои ту некӣ кунанд боз,
В-ар бад кунӣ, ба ҷои ту аз бад батар кунанд.*
Некӣ набувад сазои бадкирдорӣ. *Зарбулмасал*

**некӣ андешидан** хайрхоҳӣ кардан.

Қасе, к-ӯ некӣ андешад ба ҳар кас,
Ба некӣ дар ҷаҳон соҳибқирон аст. *Адиб Собир*

**НЕКӮ||НЕКУ||НАКӮ||НАКУ||НИКӮ||НИКУ** نیکو||نکو хуб, нағз; хушрӯй, зебо.

Ҳунарҳо зи бахти бад оҳу бувад,
Зи бахтоварон зишт некӯ бувад. *Абӯшакури Балхӣ*
Муарбид набошам, ки некӯ набошад,
Ки майро бувад бар хирад қаҳрамонӣ. *Амъақ*
Никӯ гуфт муздур бо он ҳадеш:
Макун бад, агар бад нахоҳӣ ба хеш. *Рӯдакӣ*

**рӯи накӯ** рӯи зебо.

Аз ишқ машав чунин шикаста,
Қ-он рӯи накӯ чунон намонад. *Анварӣ*

**накӯ доштан** нағз нигоҳ доштан, нағз муҳофизат кардан.

Никӯ дор зайфу мусофир азиз,
В-аз осебашон пурҳазар бош низ! *Саъдӣ*
Дилам, ки гавҳари асрори ҳусну ишқ дар ӯст,
Тавон ба дасти ту додан, гараш накӯ дорӣ. *Ҳофиз*

**НЕКӮНИҲОД** نیکونهاد хушфитрат, хушзот; некхӯ.

Ҳофиз, ниҳоди неки ту комат бароварад,
Ҷонҳо фидои мардуми некӯниҳод бод! *Ҳофиз*
Ҷавони хирадманди некӯниҳод
Чун ӯ модари даҳр ҳаргиз назод. *Садри Зиё*

**НЕКӮРАВИШ** نیکورش некрафтор, некӯкор,

Ту некӯравиш бош, то бадсигол
Ба нақси ту гуфтан наёбад маҷол. *Саъдӣ*

**НЕКӮСАХУН||НЕКӮСУХАН** نیکوسخن хушгуфтор, фасеҳ, ширинзабон.

Чӣ гуфт он сипаҳдори некӯсахун,
Ки бо баддилӣ шаҳриёрӣ макун. *Фирдавсӣ*

**НЕКӮСИЯР** نیکوسیر хушахлоқ, хушрафтор, некхӯ, нексират.

Дар ин бум Ҳотам шиносӣ магар,
Ки фархундарӯй асту некӯсияр. *Саъдӣ*

**НЕКӮСУХАН** نیکوسخن *ниг.* **некӯсахун.**

**НЕКӮФАРҶОМ** نیکوفرجام *ниг.* **некфарҷом.**

**НЕКӮХАТ** نیکوخط хушхат, хушнавис.

Марди садид ва дабири неку некӯхат ба Ҳиндустон хоҷаро хидматҳо карда буд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**НЕКӮХИСОЛ** نیکوخصال дорои хислатҳои неки инсонӣ, нексират, хушахлоқ, хушрафтор.

Боз зорӣ кард, к-эй некӯхисол,
Мар-маро дар сар мазан, дар рӯ мамол. *Румӣ*

**НЕКӮӢ** نیکوئی некӣ, хубӣ, кори нек, кори бахайр.

Некӯӣ кун, агар туро дастрас аст,
К-ин олам ёдгори бисёр кас аст. *Саноӣ*

**НЕРОН** نیران ғайри Эрон, мамлакатҳои ғайри Эрон; кишварҳое, ки ба ҷуз Эрон ҳастанд.

Ба Эрону Нерон ту донотарӣ,
Ҳамон бар забон ту тавонотарӣ. *Фирдавсӣ*

**НЕРӮ||НИРӮ** نیرو **1.** қувват, зӯр, зӯрӣ.

Чу нерӯ ба бозуи хеш оварем,
Ҳунар ҳар чӣ дорем, пеш оварем. *Фирдавсӣ*

**нерӯ кардан** қувват зоҳир намудан, зӯрӣ кардан.

Об агарчи камтарак нерӯ кунад,
Бандварғи сустгашта бифганад. *Рӯдакӣ*

**2.** қудрат ва имконият.

Биболад, надорад ҷуз ин нерӯе,
Напӯяд чу пӯяндагон ҳар сӯе. *Фирдавсӣ*
Зи нерӯи иқболу некии ҳол
Ба аъло маротиб расидаш камол. *Садри Зиё*

**НЕСОРӢ** نیساری *ниг.* **найсорӣ.**

**НЕСТ** نیست **1.** шакли кӯтоҳшудаи на аст; **2.** нобуд, нопадид, маъдум.

Гарчи басе беҳ бувад аз н е с т ҳаст,
Нест беҳ он кас, ки дар ӯ илм нест. *Адиб Собир*
Нест ҳаст нашавад ва ҳаст нест нагардад.
*Зарбулмасал*

**3.** нестӣ, адам, номавҷудӣ.

Аз нест баровардӣ моро ҷигарташна,
Бардӯхтаӣ моро бар ҷайби чунин давлат.
*Шамси Табрезӣ*

**НЕСТА** نیسته : **неста шудан** нест шудан, нопадид шудан, фано шудан.

Ос шудам зери осьёи замона,
Неста ҳоҳам шудан ҳаме ба карона. *Кисоӣ*

**НЕСТӢ** نیستی 1. нобудӣ, адам, фано, номавҷудӣ; *муқобили* **вуҷуд** 1.

Хирадмандон донанд, ки ҳар гоҳ ки ҷавҳаре нест ва аразе ҳаст, ба ҳастӣ як маъно донем, чунон ки нестиро як маъно бувад. *Ибни Сино*

Ба ҳасту нест маранҷон замиру хуш мебош,
Ки нестист саранҷоми ҳар камол, ки ҳаст. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* оҷизӣ, аҷз, маҳрум будан, мӯҳтоҷӣ, тангдастӣ.

Мабодо, ки дар даҳр дер истӣ,
Мусибат бувад пириву нестӣ. *Фирдавсӣ*

**НЕФА** نیفه банди шалвор, он ҷои шалвор, ки ба он эзор банд гузаронида мешавад.

Ҳамчун таноб тофта, чун мех кӯфта,
Чун хайма солу маҳ зада, чун нефа баста бод!*

◇ **нефа суст кардан** *кинояаз* тайёр шудан барои истироҳат; **нефа танг кардан** миёнро сахт бастан; *кинояаз* тайёрӣ дидан ва азм кардан.

Макун бахри пайкорашон нефа танг,
Ки кори сагон аст бар ҷефа ҷанг. *Ҷомӣ*

**НЕШ** نیش 1. аъзои нӯгтези заҳрдори ҷонварон, мас. неши занбӯр, каждум ва ғ.

Дар неши рӯяш гардун ба дасти ҳасрат
Барбаст рӯи худро, бишкаст неши ақраб. *Анварӣ*

Нӯше, ки ҳавас мекунӣ аз суфраи золим,
Нешест, ки аз хонаи занбӯр бароянд. *Сайидо*

2. *маҷ.* талхӣ, тезӣ (-и озор); заҳр.

Нур дар чашми душманат нор аст,
Нӯш дар коми ҳосидат неш аст. *Анварӣ*

Нӯши нозу неъмат бе неши озору меҳнат нест.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**неши зулмкеш** *кинояаз* озоре, ки аз золим мерасад.

Чу нолад бедиле аз синарешӣ,
Бувад яксар зи неши зулмкеше. *Ҷомӣ*

**неш задан** газидан, неш халидан, неш халондан; заҳр задан; **неш кушодан** неш задан, заҳр задан.

Зи ғамза бар дили решам чӣ нешҳо, ки кушодӣ,
Зи ишқ бар сари кӯят чӣ борҳо, ки кашидам.
*Ҳофиз*

**неш хӯрдан** нешзада шудан, газида шудан, халида шудан; заҳр хӯрдан.

Гуфтан аз занбӯр бехосил бувад
Бо яке дар умри худ нохӯрда неш. *Саъдӣ*

**НЕШТАР||НИШТАР** نیشتر||نشتر як навъ корди ҷарроҳӣ; олати ҷарроҳӣ, ки бо он раг мезананд, обила мекӯбанд ва ғ.

В-ар қадам бар бисоти сабза ниҳам,
Сабза дарҳол нештар гардад. *Ҳилолӣ*

Ништар ба ҷигар фурӯ тавон хард,
Сахт аст фурӯд хӯрдани дард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НЕШТАРБАҲО||НИШТАРБАҲО** نیشتربها||نشتربها дастмузди касе, ки нештар мезанад, дастмузди табиби рагзан.

**НЕШТАРЗАН||НИШТАРЗАН** نیشترزن||نشترزن 1. он кӣ раг мезанад; 2. *маҷ.* золим, озордиҳанда, ситамгор.

Авон чу зи шаҳ омили барзан аст,
Фиғон не зи ништар, зи ништарзан аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НЕШУ I** نیشو навъе аз олу, ки онро олуи табарӣ низ мегӯянд.

**НЕШУ II** نیشو нештар.

...Ки ман аз ҷаври яке сифла бародар, ки марост,
Аз Бухоро бирамидам чу харон аз нешу.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**НЕЪМА** *а.* نعم *калимаи нидо* чӣ қадар хуб аст!, бисьёр нағз!, офарин!

Чу шоир аз ту неъма бишнавад, расад ба ниам.
*Муиззӣ*

**НЕЪМАДДАВО** *а.* نعم الدوا *калимаи нидо* чӣ хуб илоҷест!

Чашми бадро чашми некӯят, шаҳо,
Моту мустаъсал кунам неъмаддаво! *Румӣ*

**НЕЪМАТ** نعمت 1. он чӣ дар зиндагӣ ва рӯзгор ба кор меравад, ризқу рӯзӣ; мол, сарват, боигарӣ; сарвати моддӣ ва маънавӣ.

Хирад кимиёи салоҳ асту неъмат,
Хирад маъдани хайру адл асту эҳсон.
*Носири Хисрав*

Ва бисьёр неъмат ба назди вай фиристод ва Алӣ ибн-ул-Ҳусайн ба Фороб рафт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**неъмату мукнат** молу давлат.

Манофеи сафар ... мусаллам панҷ тоифарост, нахустин, бозоргоне, ки бо вуҷуди неъмату мукнат ғуломону канизакон дорад ва шогирдони чобук.
*Саъдӣ*

2. бахшоиш, кароматъ, лутф, эҳсон, икром.

Чу аз неъматаш баҳра ёбӣ, бикӯш,
Ки дорӣ ҳамеша ба фармонш гӯш. *Фирдавсӣ*

3. осоиш, осудаҳолӣ.

...Аз неъмат ба меҳнат афтод. *Авфӣ*

Ҳузури ту дар савби ин санглох
Диёри моро неъмате шуд фарох. *Низомӣ*

**НЕЪМАТХОР||НЕЪМАТХӮР** نعمتخوار||نعمتخور рӯзихӯр.

Ҳаққи неъмат шинохтан дар кор
Неъмат афзун диҳад ба неъматхор. *Низомӣ*

**НЕЪМАТХОРА** نعمتخواره 1. *ниг.* **неъматхор**; 2. он кӣ аз нозу неъмати дунъё баҳрабар аст.

Неъмати дуньёву неъматхора бин,
Инш неъмат, инш неъматхорагон! *Носири Хисрав*

**НЕЪМАТХӮР** نعمتخور *ниг.* **неъматхор.**

**НЕҲЗАТ** *а.* نهضت *ниг.* наҳзат.

**НИАМ** *а.* نعم *ҷ.* **неъмат.**

Шукр кай рӯяд зи амлоку ниам?
Шукр мерӯяд зи балвою сақам. (!) *Румӣ*

Аз сухан хоне кашидам пеши аҳли рӯзгор,
Завқҳои гунагун дар вай зи анвои ниам. (2) *Фузулӣ*

**НИГАРИДАН** نگريدن *ниг.* **нигаристан.**

Ба Гарсеваз-андар чунон бингарид,
Қи гуфтӣ миёнаш бихоҳад бурид. (1) *Фирдавсӣ*

**НИГАРИСТАН** نگرستن||نگريستن **1.** нигоҳ кардан, назар андохтан; бо назари диққат нигоҳ кардан.

Чунон аст, ки аз фарсанге бингарӣ, он қубба чун сари кӯҳе пайдост. *Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* мулоҳиза кардан, диққат кардан.

Зи роҳи хирад бингарӣ андаке,
Қи маънии мардум чӣ бошад яке. *Фирдавсӣ*

Нигар, ба худ чӣ писандӣ, ҷуз он ба халқ макун,
Чу надравӣ ба ҷуз аз кишта, ҳар чӣ хоҳӣ, кор.
*Носири Хисрав*

**НИГАРИШ** نگرش **1.** назар, нигоҳ, мушоҳида; **2.** мулоҳиза; **нигариш кардан** мулоҳиза кардан, диққат кардан.

Ва ӯ дар кори мулк нигариш кардӣ ва амру наҳӣ додӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**НИГАРОН** نگران **1.** бинанда, нигоҳкунанда.

Сӯфии мо, ки зи вирди саҳарӣ маст шудӣ,
Шомгоҳаш нигарон бош, ки сархуш бошад. *Ҳофиз*

**2.** мунтазир, интизордоранда; умедвор; муштоқ.

Умрест, ки бо ӯ дили мискин нигарон аст,
Дерест зи мо рафта, вале бо дигарон аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Шӯхест балои ман, то кай нигарон бошам,
Монанди бало ҳаргиз ногоҳ намеояд. *Мушфиқӣ*

**нигарон доштан** мунтазир ва муштоқ доштан, мунтазир кардан.

Рӯзгорест, ки маро нигарон медорӣ,
Мухлисонро на ба вазъи дигарон медорӣ. *Ҳофиз*

**нигарон шудан** а) нигаристан, нигоҳ кардан.

Арғувон ҷоми ақиқӣ ба суман хоҳад дод,
Чашми наргис ба шақоиқ нигарон хоҳад шуд.
*Ҳофиз*

б) мунтазир шудан, умедвор шудан.

**НИГАҲ** نگه *ниг.* **нигоҳ.**

**НИГАҲБОН** نگهبان *ниг.* **нигоҳбон.**

**НИГАҲДОР** نگهدار *ниг.* **нигоҳдор.**

**НИГИН||НИГИНА** نگين||نگينه **1.** ангуштарин, ангуштарӣ; ангуштарини мӯҳрдори подшоҳон.

Бар ӯ офарингӯ кунад офарин,
Бар он бахти бедору тоҷу нигин. *Фирдавсӣ*

Мӯҳри меҳри ту бар нигини дил аст,
Тоҷи аҳди ту бар сари ҷонам. *Анварӣ*

**2.** санги ангуштарӣ, санги қиматбаҳои ангуштарин.

Яке аз мулуки Порсро нигине гаронмоя дар ангуштарӣ буд. *Саъдӣ*

Мулозимони ӯ чунин гуфтанд, ки дар зери нигини ангуштарӣ захр дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **ба зери нигин овардан** фатҳ кардан, зер кардан, тасарруф кардан, ба тасарруфи худ даровардан.

Қарам кун, на пархоши киноварӣ,
Қи олам ба зери нигин оварӣ. *Саъдӣ*

**нигор** نگار *асоси замони ҳозираи* **нигоридан, нигоштан.**

**НИГОР** نگار **1.** нақш, тасвир, расм.

Бар ин гӯша румӣ кунад дасткор,
Бар он гӯша чинӣ нигорад нигор. *Низомӣ*

Аз нақшу нигори дару девори шикаста
Осор падид аст санодиди Аҷамро. *Урфӣ*

**нигор бастан** нақш кашидан, сурат кашидан.

Чунон баркашидиву бастӣ нигор,
Қи беҳ з-он наёрад хирад дар шумор. *Низомӣ*

**2.** ранг; ранги ҳино; **нигор кардан** а) нақш кашидан, сурат кашидан.

Қас наёяд ба пои деворе,
Қи бар он суратат нигор кунанд. *Саъдӣ*

б) ҳино молидан; *маҷ.* сурх кардан.

Агар чанор набудаст боғро душман,
Чаро ба мотами ӯ дасти хеш кард нигор?
*Адиб Собир*

**3.** *маҷ.* маҳбуб, маъшуқ; маҳбуба, маъшуқа.

Нигори ман чу дарояд ба хандаи намакин,
Намак зиёда кунад бар ҷароҳати решон. *Саъдӣ*

Ба он ду турфакамон, яъне абрӯвони нигор,
Қи баҳри он ду камон шуд ҳазор ҷон қурбон.
*Восифӣ*

◇ **нигор бар дасти** *касе* **ниҳодан** касеро гирифтори чизе кардан.

Шермарди ҳама ҷаҳон будам,
Ишқ бар дасти ман нигор ниҳод. *Аттор*

**НИГОРАНДА** نگارنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **нигоштан, нигоридан; 2.** нависанда; наққош, тасвиркунанда.

Нигорандаи ин куҳан достон
Бар ин сон кунад нақл аз ростон. *Ҳотифӣ*

Ҳар кӣ нигорандаи ин пайкар аст,
Бар суханаш зан, ки забоновар аст. *Низомӣ*

◇ **нигорандаи ғайб** *киноя аз* худо, ки гӯё тақдири одамонро пешакӣ менависад.

Соқиё, ҷоми маям деҳ, ки нигорандаи ғайб
Нест маълум, ки дар пардаи асрор чӣ кард. *Ҳофиз*

**НИГОРГАР** نگارگر наққош, рассом; **нигоргар шудан** суратказӣ кардан; зеб додан, оро додан.

Эҳсони ӯ нигоргари мулк шуд магар,
Зеро ки шарқу ғарб ҳама пур нигори ӯст. *Муиззӣ*

**НИГОРИДАН** نگاريدن нақш кардан, расм кашидан, сурат кашидан; навиштан.

Агар бутгар чу ту пайкар нигорад,
Марезад он хуҷаста дасти бутгар. *Дақиқӣ*

Чи суғдӣ, чи чинию чи паҳлавӣ
Нигоридани он куҷо бишнавӣ. *Фирдавсӣ*

**НИГОРИН** نگارين **1.** ороиш додашуда, зинат кардашуда; рангин.

Боди мурувввати ту даште, ки бигзарад,
Гардад ба хуни барқ нигорин кафи гиё. *Шавкат*

**2.** зебо, хушрӯй, хубрӯй, моҳрӯй; маҳбуба, маъшуқа.

Маро офаринанда аз фарри хеш
Чунин офарид, эй нигорин, зи пеш. *Фирдавсӣ*

**НИГОРИНРӮ(Й)** نگارين رو(ی) зеборӯй, хушрӯй; маъшуқа.

Дўш он нигоринрўи ман омад ба мастӣ сўи ман,
То шуд зи рўяш кўи ман чун Тури Сино пурзиё. *Муиззӣ*

**НИГОРИСТОН** نگارستان **1.** ҷое, ки нақшу нигор дорад; суратхона; ҷои пурзинат.

Чеҳраи боғ зи наққоши баҳор
Ба некўӣ чу нигористон аст. *Анварӣ*

**2.** *киноя аз* хушрў, моҳрў, маъшуқа.

То мухолиф гашт бахти созворам, кори ман
Рост, чун зулфи нигористон парешон омадаст. *Анварӣ*

**НИГОРИШ** نگارش нақшкашӣ; нақшу нигор, расм, сурат.

**НИГОРХОНА** نگارخانه хонае, ки нақшу нигор дорад, хонаи пурнақшу нигор; **нигорхонаи чинӣ** *шаҳри хаёлии* пурнақшу нигор дар ҳудуди Чин; ҷои сернақшу серсурат.

Гар илтифоти худовандиаш биёрояд,
Нигорхонаи чиниву нақши артангист. *Саъдӣ*

**нигорхонаи ҳусну ҷамол** *киноя аз* ҳусну ҷамоли ҳайратовар.

Куҷост Маҷнун, то арз дода дарьёбад
Нигорхонаи ҳусну ҷамоли Лайлоро. *Анварӣ*

**НИГОШТАН** نگاشتن *ниг.* **нигоридан.**

Дақоиқи улумро бар вароқи хотир менигоштем. *Авфӣ*

Нақше нигошт хатташ аз мушки суда бар гул,
Доме фиганд зулфаш бар рўзи равшан аз шаб. *Анварӣ*

**НИГОҲ||НИГАҲ** نگاه||نگه назар, мушоҳида, дид.

Хуни нигаҳ аз домани мижгон чакад, азбас
Наззорааш аз дидани теғи ту шаҳид аст. *Шавкат*

Нигоҳ тарҷумони дил асту гувоҳи дўстиву душманӣ. *Зарбулмасал*

**нигоҳ гуморидан** нигоҳ кардан, назар андохтан.

Нигоҳе дар ашъори Ҳозиқ гумор,
Ба чашми тааммул зи ҳусни шиор. *Фазлӣ*

**нигоҳ доштан** а) назар кардан, назар андохтан; илтифот кардан.

Дорад имрўз ба ман гарчи нигоҳи гарме,
То гирифтори киву мўниси ҷононаи кист. *Махфӣ*

б) доштан, мондан; дар ихтиёр монондан, назди худ монондан; аз даст надодан.

Хомўш, Ҳофизу ин нуктаҳои чун зари сурх
Нигоҳ дор, ки қаллоби шаҳр сарроф аст. *Ҳофиз*

Нигаҳ дор фурсат, ки олам дамест,
Даме пеши доно беҳ аз оламест. *Саъдӣ*

в) устувор доштан, барқарор доштан.

Ҳар қадар ҷаҳд кардаанд, кампал ба сари муборак наистода, ҳар тарафаш овезон шуда, барои нигоҳ доштани он як фўтаи пашмини сиёҳ... печонидаанд. *Садри Зиё*

г) мудофиа кардан, муҳофизат кардан, посбонӣ кардан.

Сипоҳе, ки хушдил набошад зи шоҳ,
Надорад ҳудуди вилоят нигоҳ. *Саъдӣ*

д) таваққуф кунондан, истоёндан, боздоштан.

Ба остини худ даҳонро маҳкам гирифта, аспи худ нигаҳ дошт. *Садри Зиё*

е) боздоштан, дастгир кардан; гирифта истодан; сар надодан.

Як гург аз он гургон Юсуфро нигоҳ медошт. *Абдуллоҳи Ансорӣ*

ж) пинҳон доштан, ниҳонӣ доштан.

Ҳадиси дўст нагўям магар ба ҳазрати дўст,
Ки ошно сухани ошно нигаҳ дорад. *Ҳофиз*

**нигоҳ кардан** назар кардан, назар андохтан; тамошо кардан.

Нигаҳ кун ба ҷое, ки дониш бувад,
Зи донанда кишвар ба ромиш бувад. *Фирдавсӣ*

Ба рўи мунъимон ғазаболуда кун нигоҳ,
Бо ин гурўҳ нохуни шеру паланг бош! *Сайидо*

**НИГОҲБОН||НИГАҲБОН** نگاهبان||نگهبان назораткунанда, нигоҳкунанда, нигоҳдоранда, посбон.

Амири Хуросон фармуда буд, то бар лаби Ҷайҳун нигоҳбонони ўро нигоҳ доранд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гар нашавад адл нигаҳбони мулк,
Мулки музайяншуда вайрон шавад. *Адиб Собир*

**НИГОҲДОР||НИГАҲДОР** نگاهدار||نگهدار *ниг.* **нигоҳбон.**

**НИГУН** نگون хамида, хамшуда; сарозер, баргашта, чаппа.

Шохи гул азбаски нигун шуд гулаш,
Кард нагун сарзаниши булбулаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НИГУНБАХТ** نگونبخت бадбахт, бадтолеъ, сиёҳбахт.

Бихўр, эй нексирати сарамард,
К-он нигунбахт гирд карду нахард. *Саъдӣ*

Гуфто, ки, эй нигунбахт, тақсирҳо, ки дорӣ,
Бар гарданат гузорам бо ҳуҷҷату далоил. *Савдо*

**НИГУНСОР** نگونسار чаппа, сарнагун; зеру забаршуда.

Дарахти тут аз он омад лагадхор,
Ки дорад баччаи худро нигунсор. *«Равзат-ус-сафо»*

Чу бечора з-он гуна кирдор дид,
Сари бахти худро нигунсор дид. *Савдо*

**НИГУНСОРБАХТ** نگونساربخت *ниг.* **нигунбахт.**

Макун, хоҷа, ҷуз хештан кори сахт,
Ки бадхўӣ бошад нигунсорбахт. *Саъдӣ*

**НИД(Д)** *а.* ند мисл, монанд, назир, ҳамто.

Зидду ниддаш нест дар зоту амал,
З-он бипўшиданд ҳастиҳо ҳулал. *Румӣ*

**НИДЕ** ندی *имолаи* **нидо.**

Қувватеву роҳатеву маснаде
Дар миёни ҷон фитодаш з-он ниде. *Румӣ*

Нишон набуд зи аҳди аласту қавли бале,
Ки мерасид ба гўши дилам зи ишқ ниде. *Ҷомӣ*

**НИДО** *а.* ندا **1.** бонг, фарьёд, хитоб, овоз.

Ин ҷаҳон кўҳ асту феъли мо нидо,
Сўи мо ояд нидоҳоро садо. *Румӣ*

Нидо омад, ки ин подшоҳ ба иродати дарвешон дар биҳишт асту ин порсо ба тақарруби подшоҳон дар дўзах. *Саъдӣ*

**2.** эълон, ҷар, ҷор; **нидо додан (ё дардодан)** а) нидо кардан, бонг баровардан, овоз баровардан; б) эълон кардан.

Нидо дардод, ки амлоку ашъёи қозӣ Низомуддинро тороҷ кунанд. *Аҳмади Дониш*

**нидо кардан** а) овоз кардан, овоз баровардан; ҷеғ задан; б) хабар додан; эълон кардан, фош намудан.

◇ **нидо дар гӯши ҷон гуфтан** мурдан, ҷон додан.

**НИЁ** نيا падари падар, падари модар, бобо, ҷад.

Набера, ки ҷанг оварад бо ниё,
Сараш пур бадӣ бошаду кимиё. *Фирдавсӣ*

Шумо ҳаққи падарон ва ниёгони мо нашинохтед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НИЁБА** *а.* نيابه навбат.

Он беҳ, ки ниёбаро нигаҳ дорӣ,
Қирдори тани хешро кунӣ фарбеҳ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**НИЁБАТ** *а.* نيابت ваколат, ҷонишинӣ, ноибӣ.

Вазорат аз сухани ӯ чу ҷон бо ҷисм аст,
Ниёбат аз қалами ӯ чу ҷисм бо ҷон аст. *Анварӣ*

Ҳукумати Хуросон аз роҳи ниёбат ба бародари худ Талҳа тафвиз намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИЁБАТАН** *а.* نيابةً‖نيابتاً ба тариқи ҷонишинӣ; аз ҷониби касе, ба ҷои касе.

Дар ашъори қозӣ Комил, ки дар қофияи «ишқам» навишта, як қофия аз шоири мазкур монда... Ман ниёбатан як байт аз тарафи худам гуфта илҳоқ намудам. *Садри Зиё*

**НИЁГОН‖НИЁКОН** نياگان‖نياكان ҷ. **ниё.**

**НИЁЗ** نياز 1. ҳоҷат, эҳтиёҷ; майлу хоҳиш.

Чунин гуфт бо Рустами сарфароз,
Ки омад ба дидори шоҳам ниёз. *Фирдавсӣ*

Дилро ба ғамат ниёз мебинам,
Қорат ҳама кибру ноз мебинам. *Анварӣ*

2. хоҳиш, илтимос, дархост; илтиҷо; зориву тавалло.

Ниёзи Анварӣ бас арза кардӣ,
Ки маъшуқ аз ду гетӣ бениёз аст. *Анварӣ*

Рӯи аҷзу ниёз ба қадамҳояш мемолид, борони ашк аз дидааш меборид. *Садри Зиё*

3. *д.* рӯ овардан ба худо, бо илтиҷо мурoҷиат кардан ба худо.

Хушо намозу ниёзи касе, ки аз сари дард,
Ба оби дидаву хуни ҷигар таҳорат кард. *Ҳофиз*

4. мӯҳтоҷӣ, бенавоӣ, гадоӣ, бечорагӣ, камбағалӣ.

Дар гуноҳу дар ниёз аз туст ҳар касро савол,
З-он ки ҷуз бахшоишу бахшиш нафармоӣ ҷавоб.
*Муиззӣ*

Ин нозу неъмат пас аз он ниёзу меҳнат чӣ гуна бувад? *Авфӣ*

**НИЁЗМАНД** نيازمند ҳоҷатманд, мӯҳтоҷ.

Ҳар кӣ бар худ дари суол кушод,
То бимирад, ниёзманд бувад. *Саъдӣ*

Танат ба нози табибон ниёзманд мабод,
Вуҷуди нозукат озурдаи газанд мабод. *Ҳофиз*

**НИЁИШ** نيايش 1. дуо, дуои хайр, дуо аз рӯи зорӣ ва илтиҷо.

Ҳамедун ба зорӣ ниёиш гирифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт. *Фирдавсӣ*

2. офарин, таҳсин; мадҳ, таъриф.

Ҳама некӯиҳои гетӣ зи туст,
Ниёиш зи фарзанд гирам нухуст. *Фирдавсӣ*

Рух аз рӯи ниёиш бар замин мол,
Қи рӯятро ниёиш бас бувад ҳол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НИЁКОН** نياكان *ниг.* **ниёгон.**

**НИЁМ** نيام *ниг.* **наём.**

**НИЖАНД** نژند *ниг.* **нажанд.**

**НИЖОД** نژاد *ниг.* **нажод.**

**НИЖОДА I** نژاده *ниг.* **нажода I.**

**НИЖОДА II** نژاده *ниг.* **нажода II.**

**НИЗ** نيز *пайвандак* 1. ҳам, боз, дигар; инчунин, ҳамчунин.

Ҳар куҷо дард, даво низ бувад,
Чу ту бедард фитодӣ, чӣ даво? *Ҷомӣ*

Он азиз гуфт: Эй ёр, маро низ ҳамин ҳол аст.
*Восифӣ*

2. ҳаргиз, ҳеҷ гоҳ (дар ҷумлаи инкорӣ).

Наёбад бад-ӯ низ андеша роҳ,
Ки ӯ бартар аз ному аз ҷойгоҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **низ ҳам** ҳамчунин, инчунин.

Дардам аз ёр асту дармон низ ҳам,
Дил фидои ӯ шуду ҷон низ ҳам. *Ҳофиз*

**НИЗМ** نزم *ниг.* **назм II.**

**НИЗОМ** *а.* نظام 1. риштаи марворид ва ғ.; 2. *маҷ.* тартиб, интизом, услуб.

Бидон, ки низоми ҷаҳон ва насақи замон ба адли ҳукком манут аст. *«Ҳористон»*

Ва низоми сарбоз ва аскарияро ҷорӣ дорам.
*Аҳмади Дониш*

**низоми умур** тартиби корҳои муҳим, ботартиб будани корҳои умдаи ҳастӣ ва мулкӣ.

Қивоми мулк ба дабир аст ва... низоми умур — ба мунаҷҷим. *Низомии Арӯзӣ*

**низом додан** тартиб додан, мураттаб кардан, ба тартиб овардан.

Низом дод мақомоти мулкро ба сухан,
Чунон ки кори муқимони хокро ба сахо. *Анварӣ*

**НИЗОМӢ** نظامی 1. аскар, сарбоз; 2. тахаллуси чанд нафар аз шоирони машҳур, махсусан Низомии Ганҷавӣ.

Чу силки дурри хушоб аст шеъри нағзи ту, Ҳофиз,
Қи гоҳи лутф сабақ мебарад зи назми Низомӣ.
*Ҳофиз*

**НИЗОР‖НАЗОР** نزار хароб, лоғар; суст, заиф.

Ӯ май хӯрад ба шодию коми дил,
Душман низор гаштаву фарҳаста.
*Абулаббоси Марвазӣ*

Дили фигори маро кард чун қафас сад чок,
Тани низори маро кард ҳамчу хас лоғар. *Садри Зиё*

**НИЗОРӢ‖НАЗОРӢ** نزاری 1. харобӣ, лоғарӣ; сустӣ, заифӣ.

Аз низорӣ ончунон гаштам, ки гар ман бингарам,
Метавонам дид аз як сӯй дигар сӯи хеш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. тахаллуси шоири асрҳои XIII—XIV, ки маъруф ба Низории Қӯҳистонӣ (Қаҳистонӣ) мебошад.

**НИЗОЪ** *а.* نزاع ҷидол, ҷанҷол, мунокиша, кашмакаш; ҷангу хусумат, душманӣ.

Низоъ ончунон оташе барфурӯзад,
Ки аз тоби он ҳар чӣ бошад, бисӯзад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**бархостани низоъ** а) пайдо шудани низоъ; б) тамом шудани низоъ.

Ҳар якеро аз атрофи билод ҳиссае марзӣ муайян кард, то фитна фурӯ нишаст ва низоъ бархост.
*Саъдӣ*

**НИЙЯТ** *а.* نیت *ниг.* **ни(й)ят.**

**НИЙӮША** نیوشه *ниг.* **нињша.**

**НИЙӮШИДАН** نیوشیدن *ниг.* **ниюшидан.**

**НИЙӮШО** نیوشا *ниг.* **ниюшо.**

**НИКОТ** *а.* نکات *ҷ.* **нукта.**

**НИКОЯТ** *а.* نکایت **1.** захм задан, ярадор кардан, маҷрӯҳ кардан.

Магар остини ҷома дафъи никояти аждаҳост?!
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** азоб додан, осеб расондан, зарар расондан; азоб; осеб, зарар.

...аз никояти он халос ёбанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**НИКОҲ** *а.* نکاح заношӯӣ, издивоҷ; **ақди никоҳ кардан** зан гирифтан; **ба никоҳи** *касе* **даровардан** ба касе ба занӣ додан.

Духтаре дошт, ба никоҳи ман даровард. *Саъдӣ*

**ба никоҳ даровардан** ба занӣ гирифтан.

Амир ... бинобар хоҳиши ҷибиллат рағбат ба никоҳ бештар оварда, ҳарчанд гоҳе зани тоза ба никоҳ дармеовард. *Аҳмади Дониш*

**дар қайди никоҳ овардан** маҷбуран издивоҷ кунонидан.

Духтари хурди худро ... бар писари Луқмон ҷилва дод, то дар қайди никоҳ оварад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИКС** *а.* نکث *ниг.* **накс I.**

**НИКӮ||НИКУ** نکو *ниг.* **накӯ||наку** (инчунин ниг. ҳамаи калимаҳои мураккаб, ки ҷузъи якӯми онҳо **накӯ||наку** мебошад).

**НИЛ I** *ҳ.* نیل **1.** номи гиёҳе, ки дар мамлакатҳои гарм мерӯяд ва аз фушурдаи он ранги нилӣ мегиранд; индиго; **2.** ранги кабуди баланди сиёҳтоб, ранги лоҷувардӣ, ки аз фушурдаи гиёҳи нил ҳосил мешавад ва онро ранги нилобӣ ҳам меноманд.

Пуштакӯзу сартавилу рӯй бар кирдори нил,
Соқ чун сӯҳону дандон бар мисоли устура. *Рӯдакӣ*
Солҳо дар фикри он байтам, ки гуфт.
Пилбоне бар лаби дарьёи Нил:
Ё марав бо ёри азрақпераҳан,
Ё бикаш бар хонумон ангушти нил. *Саъдӣ*
Ё макаш бар чеҳра нили ошиқӣ,
Ё фурӯ бар ҷомаи тақво ба нил. *Ҳофиз*

**НИЛ II** نیل номи дарьёи бузурге дар Африқо.

Куҷо рӯз дорад ба ҳаштод пил
Бибандад, чу хоҳад, раҳи рӯди Нил. *Фирдавсӣ*

**НИЛА** نیله чизи кабудранг, махсусан ҷома.

Қасе, к-андар хилофат ҷомае пӯшад, ҳамон соат
Зи баҳри сӯги ӯ модар бипӯшад ҷомаи нила.
*Фаррухӣ*

**НИЛГУН** نیلگون кабуд, нилобӣ, осмонранг, лоҷвардӣ.

Чу хуршед аз он чодири нилгун,
Ғамӣ шуд, бидарриду омад бурун. *Фирдавсӣ*
Кӯҳи ғаме, ки дар дили ман по фишурдааст,
Соиб, шавад зи сояи ӯ нилгун само. *Соиб*

◇ **нилгун вато (ё парда, хиём)** *киноя аз* осмон.

**НИЛИСИРБОЛ** نیلی‌سربال куртакабуд, кабудпӯш; *маҷ.* мотамдор.

Лоларо хирқа ба хун ғарқу бунафша зи ғамаш,
Чун мусибатзада камгардану нилисирбол.
*Бадри Чочӣ*

**НИЛК||НАЛК** نلک олуи хушк.

Сафрои маро суд надорад нилко,
Дарди сари ман куҷо нишонад илко.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**НИЛРАНГ** نیل رنگ **1.** кабуд, осмониранг, нилобӣ.

Ҳаво шуд сиёҳу замин нилранг,
Далерони лашкар ба сони паланг. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* аспи кабудранг.

Сиёвуш фуруд омад аз нилранг,
Пиёда гирифташ ба оғӯш танг. *Фирдавсӣ*

**НИЛУФАЛ||НИЛУПАЛ** *ҳ.* نیلوفل||نیلوپل *ниг.* **нилуфар.**

Оби ангуру оби нилуфал,
Мар-маро аз абиру мушк бадал. *Абӯшакури Балхӣ*

**НИЛУФАР** *ҳ.* نیلوفر **1.** навъе аз растании обӣ, ки баргҳояш калон, гулаш сафед ё зардранг буда, бо баромадани офтоб аз об сар берун меоварад ва баробари фуромадани офтоб дар об фурӯ меравад; савсани обӣ.

Нилуфар андар об ниҳон бошад, ин аҷаб,
Нилуфарест он, шуда об андар ӯ ниҳон.
*«Анвори Суҳайлӣ»*
То навбаҳор сабз бувад, осмон — кабуд,
То лола соя ҷӯяду нилуфар — офтоб ... *Анварӣ*

**2.** гули ошиқпечон; навъе аз ошиқпечон, ки ба дарахт печида онро нобуд мекунад ва нилуфари саҳроӣ низ ном дорад.

**НИЛУФАРӢ** نیلوفری ба ранги нилуфар; **(ин) тоқи нилуфарӣ** *киноя аз* осмон.

Чунон бастӣ ин тоқи нилуфарӣ,
Ки андешаро нест з-ӯ бартарӣ. *Низомӣ*

**НИЛӢ** نیلی ба ранги нил; кабудранг, кабуд, осмониранг;

◇ **нилӣ тутуқ** *киноя аз* осмон.

В-агар Зӯҳра толеъ шудӣ аз уфуқ,
Бурун омадӣ маҳ зи нилӣ тутуқ. *Хоҷу*

**НИМ** نیم **1.** як қисм аз ду қисми баробари ҳар чизе, нисф.

Дар сари кӯи қаноат ҳуҷрае бояд гирифт,
Ним ноне мерасад, то ним ҷоне дар тан аст. *Саноӣ*

Табақи қашқарӣ ним сер оши палав ба замми чалаву гӯштҳои кӯфта ... дошт. *Садри Зиё*

**2.** миёни ҳар чизе, мас. миёни роҳ; **3.** нопурра, нота-

мом; **ним бӯса** бӯсаи ҷузъӣ, бӯсаи нотамом, бӯсаи андак.

*Ба ним бӯса дуое бихар зи аҳли диле,*
*Ки қайди душманат аз ҷону ҷисм донад боз. Ҳофиз*

**ним нигоҳ** нигоҳи андак; **ним ханда** хандаи андак, табассум.

*Ба ним ханда чу сад ҷон диҳӣ ту Хисравро,*
*Ба ним ҷон чӣ тавон дод музди дандонат?*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НИМА** نیمه ним, нисф.

*Ва чунон ки пурсанд, ки чаҳор кадом шумор аст?*
*Гӯянд: Он, ки ба ду бор нима кардан. Ибни Сино*
*Ҷаҳондор то нимаи шаб нахуфт,*
*Гузашта суханҳо ҳама бозгуфт. Фирдавсӣ*

◊ **дидор омадани як нима** *киноя аз* зоҳир шудани моҳи нав, ҳилол.

*Ид аст пеш аз субҳдам, мужда ба хаммор омада,*
*Бар чарх дӯш аз ҷоми Ҷам як нима дидор омада.*
*Хоқонӣ*

**НИМБИСМИЛ** نیم‌بسمل нимкушта, нимсарбурида.

*Ман мурғи нимбисмили теғи муҳаббатам,*
*Дар ман нигар, ки бехудиву изтироб чист.*
*Мушфиқӣ*

**НИМБОЗ** نیم‌باز нимкушода; **чашми нимбоз** чашми хуморолуд; чашме, ки аз ноз нимпӯш шудааст.

*Хуморолуда чашми нимбозаш,*
*Ҷаҳоне нимкушти ним нозаш. Хисрави Деҳлавӣ*

**НИМДАСТ** نیم‌دست тахт, кат, нимкат; болишт.

*Дасти офат бад-он чӣ гуна расад,*
*Ки дар он нимдасти дастур аст. Анварӣ*

**НИМДУНБУЛ** نیم‌دنبل нимпухта.

*Эй лабат мул, оразат гул, турраат сунбул барин,*
*Ғабғабат дар чарбу нармӣ тухми нимдунбул барин.*
*Шоҳин*

**НИМКОРА** نیم‌کاره нотамом, нопурра, ноқис.

*Нагузошт, ки бечора қозӣ корро ба поён расонад, [қозӣ] камокон хизматро ба ҷо наёвард ва нимкора шуд. Садри Зиё*

**НИМКУШТ** نیم‌کشت нимкушта, нимбисмил, нимҷон.

*Хуморолуда чашми нимбозаш,*
*Ҷаҳоне нимкушти ним нозаш. Хисрави Деҳлавӣ*

**НИМЛАНГ** نیم‌لنگ асбоби тасмамонанди чармӣ барои дар пушт нигоҳ доштани камон; тасмаи туфанг; камондон.

*Камонро ба зеҳ карду омад ба ҷанг,*
*Биафканд аз хештан нимланг. Фирдавсӣ*
*Ба вақти корзори хасму рӯзи ному нанги ту*
*Фалак дар гардан овезад шағову нимланги ту.*
*Фаррухӣ*

**НИММАСТ** نیم‌مست ширакайф, касе, ки пурра маст нашудааст.

**НИМР**||**НАМИР** *а.* نمر||نمیر паланг.

**НИМРАС** نیم‌رس **1.** ҳар чизи ба камол норасида, ҳамчун меваи нопухта, шароби норасида ва ғ.

*Касе, к-аз дидани дасти нигоринаш шавад бехуд,*
*Шароби нимрас донад ҳинои нимрангашро.*
*Шавкат*

**2.** мурғе, ки пару болаш ҳанӯз набаромадааст; **3.** тире, ки ба ҳадаф нарасидааст.

**НИМРУХ** نیم‌رخ *ниг.* **нимрӯ(й).**

**НИМРӮ(Й)** نیم‌رو(ی) сурат ё тасвире, ки як тарафи рӯи одамро нишон медиҳад, профиль.

*Боз омадам аз барои тамкин*
*Дар пеши ту нимрӯи хокин. Хоқонӣ*

**НИМРӮЗ** نیم‌روز **1.** нисфи рӯз, нимаи рӯз, зӯҳр, пешин.

*Ту хуфта хунук дар ҳарам нимрӯз,*
*Ғариб аз бурун, гӯ, ба гармо бисӯз. Саъдӣ*

**2.** ҷануб, тарафи ҷануб.

*Сӯи бохтар буд пушти сипоҳ,*
*Шаб омад, ба пилон бибастанд роҳ,*
*Чунин сохт солори гетифурӯз,*
*Ки дорад сипаҳ чашм бо нимрӯз. Фирдавсӣ*

**3.** номи қадимии вилояти Систон.

*Ва ҳар чӣ ҳадди ҷануб аст, Нимрӯз гӯянд.*
*«Таърихи Систон»*

*Кунун худ ҳумоям ба дом омадаст,*
*Шаҳи Нимрӯзам зи Шом омадаст. Хоҷу*

**4.** *мус.* номи як оҳанги қадимӣ.

*Чу гуфтӣ «Нимрӯз»-и маҷлисафрӯз,*
*Хирад бехуд будӣ то нимаи рӯз. Низомӣ*

**НИМСУФТА** نیم‌سفته он чӣ ҳанӯз ба тамом суфта нашудааст.

*Нахустин зи гавҳар яке суфта буд,*
*Дигар нимсуфта, сайӯм нобисуд. Фирдавсӣ*

**НИМТАРГ**||**НИМТАРК** نیم‌ترگ||نیم‌ترک **1.** хӯд, кулоҳе, ки дар вақти ҷанг мепӯшанд; **2.** навъе аз хайма, хаймаи хурд.

*Даҳ ҳазор зану мард ба наззора истода, аъёнро ба нимтарк биншонданд. «Таърихи Байҳақӣ»*

**НИМХОМ** نیم‌خام нимпухта, пухтаи нотамом.

*Ин ҷаҳон ҳамчун дарахт аст, эй киром,*
*Мо бар ӯ чун меваҳои нимхом. Румӣ*

**НИМХОЯ** نیم‌خایه *киноя аз* гунбад, гунбади осмон.

*Гар азамат ниҳад чу Ҷам манзари нимхояро,*
*Хояи мӯрча шавад нӯҳ фалак аз муҳаққарӣ.*
*Хоқонӣ*

**НИМХӮРД**||**НИМХӮРДА** نیم‌خورد||نیم‌خورده хӯроки пасмонда, хӯроки зиёдмонда, сарқут.

*Нахӯрад шер нимхӯрдаи саг,*
*В-ар ба сахтӣ бимирад андар ғор. Саъдӣ*

*Ҳамчу оби зиндагонӣ нимхӯрди Хизр нест,*
*Сар ба мӯҳри шарм бошад ғунчаи хандони ту.*
*Соиб*

**НИМЧА I** نیمچه *ҳар чизи кӯтоҳ, махсусан либос.*

**НИМЧА II** نیمچه воҳиди вазн (зиёда аз 400 г).

**НИМЧАРХ** نیم‌چرخ навъе аз камон.

*Ба кӯҳ баршуду андар ниҳолагаҳ бинишаст,*
*Фаялк пешу ба зеҳ карда нимчарх камон.*
*Фаррухӣ*

Эй ба ҷое, ки аз улув бификанд
Нимчархи ту чархро аз даст. *Анварӣ*

**НИОЛ** *а.* نعال *ҷ.* **наъл.**

Ҳилол тира шавад бар фалак зи маркаби ту,
Ҳилол шакл кунад хоки тираро ба ниол. (2)
*Муиззӣ*

**саффи ниол** кафшкан; поини хона.

**НИОҶ** *а.* نعاج *ҷ.* **наъҷа.**

Бар ту зулм кардааст, ки наъҷаи туро бо ниоҷи худ мунзам сохта. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИРОН** *а.* نيران *ҷ.* **нор II.**

**НИРӮ** نيرو *ниг.* **нерӯ.**

**НИСБАТ** *а.* نسبت **1.** мансубият; аслу насаб, нажод.

Гар туро нисбат асту дониш нест,
Назди доно кам аз хасе бошӣ. *Адиб Собир*

**2.** наздикӣ, хешӣ, алоқа, муносибат, пайвастагӣ.

Чӣ нисбат аст ба риндӣ салоҳу тақворо,
Симои ваъз куҷо, нағмаи рубоб куҷо?! *Ҳофиз*

**3.** қиёс, муқоиса; **нисбат доштан** а) мансубият ва хешӣ доштан; алоқа ва наздикӣ доштан; б) монанд будан.

Сайидо, бо кӯҳкан азбаски дорам нисбате,
Нест ғайр аз номи Ширин бар забони тешаам.
*Сайидо*

**нисбат кардан** а) мансуб кардан, махсуси *чизе, касе* намудан; б) монанд кардан, муқоиса намудан.

Зи шарми он, ки ба рӯи ту нисбаташ кардам,
Суман ба дасти сабо хок дар даҳон андохт.
*Ҳофиз*

Ба чӣ нисбат кунам он сарвқади дилҷӯро,
Ҳар чӣ гӯям, беҳ аз он аст, чӣ гӯям ӯро. *Ҳилолӣ*

◇ **нисбат ба ...** дар ҳаққи ..., дар борaи ...

Ҳазрати волидам аз ғояти ихлосашон аз исноди кирдору атвори нолоиқ нисбат ба ҳазрати устозашон ба мароҳил мегурехтанд. *Садри Зиё*

**НИСВАТ** *а.* نسوت занҳо.

**НИСВОН** *а.* نسوان занон.

Ва кушодани рӯй дар паси ҷаноиз ва ғайри он бар нисвон мамнӯъ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИСНОС** نسناس *ниг.* **наснос.**

**НИСО(Ъ)** *а.* نسا||نساء занон.

Тарки Ироқ рафтан нахоҳӣ кард, боре нисо ва сибъёнро бо худ нabар. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИСОБ** *а.* نصاب **1.** асли ҳар чизе; **2.** он миқдор моле, ки аз он закот додан лозим аст.

Нисоби ҳусн дар ҳадди камол аст,
Закотам деҳ, ки мискину фақирам. *Ҳофиз*

**3.** рутба, дараҷа; миқдор.

Дар он вақт пеш шитобӣ, то аз нисоби инъоми мо насибе ёбӣ. *Авфӣ*

Гавҳари маърифат омӯз, ки бо худ бибарӣ,
Ки насиби дигарон аст нисоби зару сим. *Ҳофиз*

**НИСОЛ** *а.* نصال нӯги тир.

Равон зи дидаи афлокиён шавад Ҷайҳун,
Нисоли тират агар қабзаи Камон лесад. *Рӯдакӣ*

**НИСОР** *а.* نثار пошидан, аз болои сари касе пошидани тиллову танга, ва дигар чизҳо махсусан аз болои сари арӯс.

Амир ҳозир шуд ва расми нисор ба ҷой овар-данд. *Авфӣ*

Дил чӣ бошад, к-он ба пои дилбаре натвон фиганд?
Чист нақди ҷон, ки натвон кард бар ҷонон нисор?
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НИСОЪ** *а.* نساء *ниг.* **нисо(ъ).**

**НИСРИН** نسرين *ниг.* **насрин.**

**НИСФ** *а.* نصف ним, нима.

Нисфи қимат арзад он ду чашми ӯ,
Ки ду чашмашрост маснад чашми ту. *Румӣ*

**НИСФУЛЛАЙЛ** *а.* نصف‌الليل нимшаб, ними шаб, миёни шаб.

Дар нисфуллайл моҳ ба дараҷаи бадрия наздик бошад. *«Илми симиё»*

**НИСФУННАҲОР** *а.* نصف‌النهار миёни рӯз, зӯҳр, ними рӯз, вақти пешин.

Офтоб ба нисфуннаҳор расид ва ҳарорат бар дили муборизон ғалаба кард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**НИСЬЁН** *а.* نسيان фаромӯшӣ; фаромӯш кардан, аз хотир баровардан.

Расми нисьён дар ҷаҳон ман наёвардам, фаромӯшӣ расмест қадим. *Авфӣ*

**НИСЬЯ** *а.* نسيه *ниг.* **насья.**

**НИТОҚ** *а.* نطاق миёнбанд, камарбанд.

Қулоҳ аз фарқи Фарқад даррабуданд,
Нитоқ аз бурҷи Ҷавзо баргушуданд.
*Убайди Зоконӣ*

**НИТОҶ** *а.* نتاج **1.** насл, зот; зоида; бача.

Хӯроки аҳли байти ман аст аз нитоҷи ту,
Доим пур аст хонаам аз шербаччагон. *Сайидо*

**нитоҷ гирифтан** насл гирифтан.

Ҳар кас аз он асп нитоҷ гирифтанд ва нитоҷи ӯ шоеъ шуд. *Авфӣ*

**2.** натиҷа, самар, маҳсул.

Овардаи бухл ону нитоҷи карам аст ин,
Ҳар кас ба андозаи худ карда тақозо. *Савдо*

**НИФОҒ** نفاغ **1.** устухони косаи сар; **2.** *маҷ.* зарфи чӯбин, ки ба косаи сар монанд бошад; қадаҳ.

Дил шод дору панди Кисоӣ нигоҳ дор,
Як чашмзад ҷудо машав аз ратлу аз нифоғ. *Кисоӣ*

Чу ёри ман шавад хандон, бихандад боғу роғ аз вай,
Нифоғ ар зӣ лабаш дорӣ, шавад пурмай нифоғ аз вай. *Қатрон*

**НИФОҚ** *а.* نفاق дурӯягӣ, дурӯӣ, макр.

Ва агар дӯстӣ изҳор кунанд, ҳам ба нифоқ бувад.
*Аҳмади Дониш*

**нифоқ кардан** дурӯягӣ кардан, мунофиқӣ кардан.

Раво надоштам, ки дурӯғ гӯям ва нифоқ кунам.
*Авфӣ*

**нифоқ ҷустан** нифоқ кардан, дурӯягӣ ва макр кардан.

Зан аз шавҳари хеш ҷустӣ нифоқ,
Ба дасташ ҳамин лаҳза додӣ талоқ. *Сайидо*

**нишаст** نشست *асоси замони гузаштаи* **нишастан.**

**НИШАСТ** نشست 1. нишастан, шиштан, шишт.

Хиромон биёмад Сиёвуш бараш,
Бидид он нишасту сару афсараш. *Фирдавсӣ*

В-агар бе ту нишасте буд моро,
Ғароматро ба ҷон дил истодаст. *Анварӣ*

2. мақом, ҷойгоҳ, нишеман.

Хуҷаста нишасти ту бо фарраҳӣ,
Ки ҳастӣ сазовори шоҳаншаҳӣ. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* вазъият, ҳолат.

Фиристода, к-он ҳавли гуфтор дид,
Нишасти Манучеҳри солор дид,
Бипажмурду бархост ларзон зи ҷой,
Ҳамон гаҳ ба зин андаровард пой. *Фирдавсӣ*

**НИШАСТАН** نشستن 1. сурини худро ба рӯи чизе гузошта қарор гирифтан.

Паи маслиҳат маҷлис оростанд,
Нишастанду гуфтанду бархостанд. *Фирдавсӣ*

**нишастан бо** *касе* ҳамнишин шудан бо касе, ҳамсӯҳбатӣ кардан бо касе.

Худоро, кам нишин бо хирқапӯшон,
Рух аз риндони бесомон мапӯшон. *Ҳофиз*

2. фурӯ рафтан, даромадан, ҳамчун халида даромадан.

Тире биёмад ва бар пушти дасташ нишаст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. истодан, зистан, дар ҷое будан, ба сар бурдан.

Нишастанд соле чунин сӯгвор
Паём омад аз довари кирдгор. *Фирдавсӣ*

◇ **нишастани оташ** *киноя аз хомӯш* шудани оташ, мурдани оташ.

Эй басо оташе, ки ногаҳ ҷаст,
Парвариш чун наёфт, зуд нишаст. *Ҷомӣ*

**нишастани офтоб** *киноя аз* фурӯ рафтани офтоб, пинҳон шудани офтоб, ғуруби офтоб.

Бархез, соқиё, ки ба ёди ту зиндаем,
Олам шавад сиёҳ, чу биншинад офтоб. *Воҳид*

**НИШАСТАНГОҲ||НИШАСТАНГАҲ** نشستن گاه||نشستن گه

1. ҷои нишастан.

Нишастангаҳи нав биёростанд,
Зи шоҳи навоин хабар хостанд. *Фирдавсӣ*

2. толори ҷашн, ҷашнгоҳ; маҷлиси ҷашн.

Нишастангаҳе сохт шоҳи Яман,
Ҳама номдорон шуданд анҷуман. *Фирдавсӣ*

3. ҷои тахт, пойтахт.

Нишастангаҳ он гаҳ ба Истахр буд,
Каёнро бад-он ҷойгаҳ фахр буд. *Фирдавсӣ*

**НИШГИРДА||НИШГАРДА||НИШКАРДА||НИШКИРДА** نشگرده||نشکرده 1. абзоре, ки кафшдӯзон, саҳҳофон ва ғ. ба он чармро метарошанд ва мебуранд; 2. абзори рагзании ҳаҷҷомон.

Имрӯз босилиқ маро тарсо
Бигшуд бомдод ба нишгирда. *Кисоӣ*

**НИШЕБ** نشیب 1. пастӣ, пастии замин; сарозер ва рӯ ба поён будани чизе.

Оби кори адӯ афтод зи боло ба нишеб,
Ҳеҷ обе зи нишебӣ сӯи боло нашавад. *Манучеҳрӣ*

**нишебу боло** пастию баландӣ; **нишебу фароз** пасту боло; *муқ.* **фароз (фарозу нишеб);** 2. ба поин рафтан, ба поён фуромадан.

Гаҳи шитоб чу сарсар, гаҳи даранг чу кӯҳ,
Гаҳи фароз кабӯтар, гаҳи нишеб уқоб. *Муиззӣ*

3. *маҷ.* бадбахтӣ, осеб.

Бад-он бурзу боло зи бими нишеб
Дилаш з-Офаридун шуда пурниҳеб. *Фирдавсӣ*

◇ **нишеб афтодани кор** *киноя аз* бад шудани кор.

Аҷаб мадор, ки андар сарои олами кавн
Гаҳе нишеб фитад кору гаҳ фароз афтад. *Анварӣ*

**НИШЕМ** نشیم 1. ҷои нишастан; 2. ошьёна, лона.

Бифармуд пас, то ба ҳангоми хоб
Бирафтанд сӯи нишеми уқоб. *Фирдавсӣ*

**НИШЕМАН** نشیمن 1. ҷои нишастан, ҷойгоҳ, мақом.

Ба Гуштосп бинмуд б-ангушти рост,
Ки он аждаҳоро нишеман куҷост. *Фирдавсӣ*

2. ошьёна, лона.

Ду боз ... дар он нишеман ба сар мебурданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НИШЕМАНГОҲ||НИШЕМАНГАҲ** نشیمنگاه||نشیمنگه ҷои нишеман, ҷои нишастан.

Ҳумое, ки буд ошьёнаш сипеҳр,
Нишемангаҳаш авҷи рахшанда меҳр. *Хоҷу*

**НИШҚАНҶ** نشکنج *ниг.* **нишкунҷ.**

**НИШҚАРДА||НИШКИРДА** نشکرده *ниг.* **нишгирда.**

**НИШКУНҶ||НИШҚАНҶ** نشکنج *бо нохун гирифтан,* **чимдӣ.**

Ба бар чун гирифташ яли номдор,
Ба нишкунҷ андоми ӯ шуд фигор. *Фирдавсӣ*

Он санамро зи гозу аз нишканҷ
Тан бунафша шуду ду лаб норанҷ. *Унсурӣ*

**НИШОДАН** نشادن *нишондан, шинондан,* ҷой додан.

Шаҳаш ҷоми май доду биншод пеш,
Бифармуд ташрифаш аз хоси хеш. *Хоҷу*

**нишон** نشان *асоси замони ҳозираи* **нишон(и)дан.**

**НИШОН** نشان 1. аломат, асар.

Накардам бад, нагуфтам тунд, амонат медиҳам имрӯз,
Нишони некномӣ мегузорам ман туро, медон.
*Мушфиқӣ*

Бидон, ки пеш аз он аз ту ному нишон дар олам набудааст. *Аҳмади Дониш*

2. хабар, иттилоъ, дарак; **нишон додан** а) дарак додан, хабар додан.

Ҳар кас, ки аз Фазл нишон диҳад, ӯро сад ҳазор динор бидиҳанд. *Авфӣ*

Беҳуда забон макаш, забон деҳ,
З-он гумшуда ёри ман нишон деҳ. *Шоҳин*

б) намудан, намудор кардан, зоҳир кардан.

Қабоеҳи корҳоро арз карда, оқибати ваҳиман онро ба назарашон нишон дод. *Садри Зиё*

3. нақши по, изи пой.

Ҳеҷ асари роҳу нишон падид набуд.
*Носири Хисрав*

4. ҳадаф, нишонаи тир ва ғ.; 5. аломати ҷангӣ, мас. байроқ ва ғ.

Ҷавоне ба омурғи мардона буд,
Нишонаш дарафши сапеду кабуд. *Фирдавсӣ*

6. мақсад, ният.

Сипаҳ гуфт, к-ин бартарӣ худ маҷӯ,
Сухан з-ин нишон ҳеҷ гуна магӯ. *Фирдавсӣ*

7. фармон, амр.

Ту бар ӯ нишоне фиристӣ, ки фалонро бигузор ва макуш. *Аҳмади Дониш*

8. тарз, тавр, сон.

Се рӯзу се шаб буд ҳам з-ин нишон,
Ғамӣ шуд дили марду гарданкашон. *Фирдавсӣ*

**НИШОНА** نشانه *ниг.* **нишон** 1, 4, 5.

Нишонаи лагади гӯр бод синаи он-к
Зи шохи оҳу дорад умеди каъби ғазол. (4)
*Заҳири Форьёбӣ*

**НИШОН(И)ДАН** نشاندن||نشانيدن 1. шинондан, ҷой додан, ҷойгир кардан.

Ба пеши худ бинишон шоҳидони ширинкор,
Ки бо шакардаҳанон хуш бувад суолу ҷавоб.
*Убайди Зоконӣ*

2. қарор додан, гузоштан, сари по истоёндан.

Сафе бар дигар даст биншонданд,
Ҳаме ном Найсориён хонданд. *Фирдавсӣ*

3. коштан, шинондан(-и ниҳол).

Дарахтест ин худ нишонда ба даст,
Куҷо бори ӯ хуну баргаш кабаст. *Фирдавсӣ*

Сад шохи гули тоза нишондам ба ҳавоят,
Боз о, ки яке з-он ҳама наншаст ба ҷоят. *Ҷомӣ*

4. насб кардан, устувор намудан, мас. нигин ё ҷавоҳиротро ба рӯи чизе ҷойгир кунондан.

Ба сони сипеҳре яке тахти зар,
Нишонда дар ӯ чанд гуна гуҳар. *Фирдавсӣ*

5. хомӯш кардан (оташро); таскин додан (дардро); ором кардан; 6. таъин кардан.

Ба рой аз бузургон беҳаш доду беш,
Нишондаш забардаст дастури хеш,
Чунон ҳикмату маърифат кор баст,
Ки дар амру наҳьяш даруне нахаст. *Саъдӣ*

7. ҳабс кардан, зиндонӣ кардан, бандӣ кардан.

Вай дар дил хиёнат дошт ва он ҳама моро муқаррар гашт, то ӯро нишонда омад, ки салоҳ нишондани ӯ буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**НИШОНМАНД** نشانمند нишондор, аломатнок.

**НИШОСТА** نشاسته оҳор, нишаста.

**НИШОСТАН** نشاستن шинондан, нишондан; **подшоҳ нишостан** *ба подшоҳӣ бардоштан, подшоҳ таъин кардан,* подшоҳ кунондан.

Ҳам аз тухми шаҳ подшоҳе нишост,
Бар ӯ расми бож, он чи буд, кард рост. *Асадӣ*

**НИШОТ||НАШОТ** *а.* نشاط шодӣ, хурсандӣ, хуррамӣ, сурур, шодмонӣ, тараб.

Нашоти ҷавонӣ зи пирон маҷӯй,
Ки оби равон боз н-ояд ба ҷӯй. *Саъдӣ*

Маҷлис аз файзи вуҷудаш маркази нишот ва маъдани инбисот гаштӣ. *Садри Зиё*

**НИШОТАНГЕЗ** نشاطانگيز шодиангез, шодиовар, хурсандкунанда, масарратбахш.

Сабза вақте бувад нишотангез,
Ки маконаш ба тарфи ҷӯ бошад. *Саъдӣ*

**НИШОХТАН** نشاختن нишондан, шинондан, ҷой додан.

**НИШПИЛ** نشپيل *ниг.* **нашпил.**

**НИШТАР** نشتر *ниг.* **нештар.**

**НИШТАРБАҲО** نشتربها *ниг.* **нештарбаҳо.**

**НИШТАРЗАН** نشترزن *ниг.* **нештарзан.**

**НИШХОР||НИШХӮР||НУШХОР** نشخار||نشخور||نشخوار 1. кавша; **нишхӯр кардан** кавша кардан.

Акнун зи балои бухли ту даҳ сол аст,
То нишхӯри шир мекунад фарзандат. *Анварӣ*

2. андаке аз коҳу алаф ва ғ., ки дар охури ҳайвонот боқӣ мондааст, нимхӯрдаи гову гӯсфанд ва ғ.

**НИЮША||НИЙӮША** نيوشه 1. гӯш додан, гӯш кардан, гӯш фаро доштан.

Ҳама ниюшаи хоҷа ба некӯию ба сулҳ,
Ҳама ниюшаи нодон ба ҷангу кори нағом.
*Рӯдакӣ*

2. *фиғону нола, гирья ба гулӯ.*

Чу кӯшидам, ки ҳоли худ бигӯям,
Забонам барнагардид аз ниюша. *Шокири Бухорой*

**НИЮШИДАН||НИЙӮШИДАН** نيوشيدن шунидан, гӯш кардан; гӯш фаро додан, гӯш фаро доштан.

Фиристодаро гуфт: Некӯ ниюш,
Бигӯ он чӣ бишнидӣ, эй тезҳуш! *Фирдавсӣ*

Зи ман биньюшу дил дар шоҳиде банд,
Ки ҳуснаш бастаи зевар набошад. *Ҳофиз*

**НИЮШО||НИЙӮШО** نيوشا шунаванда, гӯшкунанда; гӯш фародиҳанда.

Ба ҳар кор кӯшо бибояд будан,
Ба дониш ниюшо бибояд шудан. *Фирдавсӣ*

**НИ(Й)ЯТ** *а.* نيت майл, азму ирода, оҳанг, мақсад, қасд.

Бар он бош, то ҳар чӣ нийят кунӣ,
Назар дар салоҳи раийят кунӣ. *Саъдӣ*

Ва агар тавaққуф оранд, ният он бошад, ки аз ранҷи хидмат халос ёбанд. *Аҳмади Дониш*

**НИҒӮШО(К)||НАҒӮШО(К)** نغوشا(ک) 1. касе, ки офтоб ва оташ парастиш мекунад; оташпараст, габр.

Сухангӯй гаштӣ, сулаймонт кард,
Ниғӯшок будӣ, мусулмонт кард. *Абӯшакури Балхӣ*

Таъвил кард доно аз мазҳаби ниғӯшо,
Аз Зардухушт, к-ӯ буд устод пеши доно. *Дақиқӣ*

2. таппӣ, таппак, саргини хушки чорпоёни хонагӣ, ки барои сӯзишворӣ ба кор мебаранд.

Чу ҳезум биҷусту нишоне надид,
Зи сармо ниғӯшову хоро гузид. *Фирдавсӣ*

**НИҚАМ** *а.* نقم ҷ. **нақмат||ниқмат.**

Гуфт: Дар ришам бувад хосийятам,
Ки раҳонам муҷримонро аз ниқам. *Румӣ*

**НИҚМАТ** *а.* نقمت *ниг.* **нақмат.**

**НИҚОБ** *а.* نقاب пӯшиш, парда; рӯпӯш; чашмбанд; чодир, фаранҷӣ.

Эй аз бунафша сохта гулбаргро ниқоб,
В-аз шаб тапончаҳо зада бар рӯи офтоб. *Анварӣ*

То ниқоб аз чеҳра андозӣ чу гул, дар пои ту
Мекунам фарьёд ҳар шаб то саҳар булбул барин. *Шоҳин*

**ниқоб фурӯ гузоштан** парда бардоштан, парда аз рӯй гирифтан, рӯй кушодан.

Духтар ниқоб фурӯ гузошт. *Авфӣ*

**аз рӯй** (*ё* **чеҳра) ниқоб андохтан** парда бардоштан, рӯй кушодан.

Ба нимшаб агарат офтоб мебояд,
Зи рӯи духтари гулчеҳрӣ раз ниқоб андоз. *Ҳофиз*

◇ **ниқоби нилӣ** *кинояаз* шаб; **ниқоби хазро** *кинояаз* осмон; **шикофтани ниқоби сухан** *кинояаз* фаҳмидан, кушодани маънои сухан.

Гар ниқоби сухан шикофтаӣ,
Он чӣ дар ваҳм нест, ёфтаӣ. *Бедил*

**НИҚОБАТ||НАҚОБАТ** *а.* نقابت раҳбарӣ, раисӣ, сарпарастӣ, садорат.

Нақобати сафи панҷӯм ба паҳлавоне дод,
Ки обу оташ аз теғи ӯ кунанд қирон. *Сайидҳасани Ғазнавӣ*

Абдулқодир дар замони Ҳусайн Мирзо ба мансаби ниқобат сарафроз гардид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**НИҚОР** *а.* نقار ихтилоф, мухолифат, душманӣ, ҷидол, низоъ.

Миёни Умаршайху ман сад ниқор
Ба таҷдиди даврон шуда ошкор. *Шодӣ*

Аксари аъдоро дар он саҳро бо минқори ниқор барчиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НИҚОРАТ** *а.* نقارت пешаи наққор, пешаи касе, ки кандакорӣ ва наққорӣ мекунад; кандакорӣ, ҳаккокӣ.

Ҳама бомҳои ин масҷид ба харпушта пӯшида ва ҳама наҷорату ниқорат ва манқушу мадҳун карда. *Носири Хисрав*

**НИҚОТ** *а.* نقاط *ҷ.* **нуқта.**

**НИҚРИС** I *а.* نقرس *тиб.* дарди бандҳои устухони дасту пой.

Ба иллати ниқрис замин шуда буд. *Авфӣ*

Маркаби аъноқи мардумро мапой,
То наёяд ниқрисат андар ду пой. *Румӣ*

**НИҚРИС** II *а.* نقریس одами ботаҷриба, махсусан духтури таҷрибадор.

**НИҲЕБ** نهیب ҳайбат; тарсу бим.

**НИҲОБ** *а.* نهاب *ҷ.* **наҳб.**

**НИҲОВАНД** نهاوند **1.** номи шаҳре дар Эрон; **2.** *мус.* номи як оҳанги қадимӣ.

В-ар пардаи «Ушшоқ»-у «Ниҳованд»-у «Ҳиҷоз» аст,
Аз ҳанҷараи мутриби макрӯҳ назебад. *Саъдӣ*

**ниҳод** نهاد *асоси замони гузаштаи* **ниҳодан.**

**НИҲОД** نهاد **1.** табъ, табиат, мизоҷ, сиришт, хӯй; **сифат,** фитрат, зот.

Қуввати сабуӣ дар ниҳоди шоҳин мутамаккин аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

З-осори ханҷари ту, ки дорад ниҳоди ҷон,
Андар ниҳоди хасми ту осори ҷон намонд. *Ломеӣ*

**2.** одат, қоида, *тартиб,* расму оин.

Худои арш ҷаҳонро чунин ниҳод ниҳод,
Ки гоҳ мардум шодону гаҳ бувад ношод. *Рӯдакӣ*

На осоние дид бе ранҷ кас,
Ниҳоди замона бар ин асту бас.*

**3.** қарор, қарордод; **4.** маҳал, макон, ҷой, ҷои истиқомат.

Дигар баҳра з-ӯ буд Қуму Исфаҳон,
Ниҳоди бузургону ҷои ниҳон. *Фирдавсӣ*

**НИҲОДАН** نهادن **1.** мондан, гузоштан, гузордан, ҷо додан.

Чунин буд, ки дар Порс як рӯз тахт
Ниҳоданд зери гулафшон дарахт. *Фирдавсӣ*

Пас ҳазор динор зар дар пеши вай биниҳод. *Аҳмади Дониш*

**2.** шумурдан, ҳисоб кардан, касеро ба чизе гирифтан, касеро соҳибэътибор донистан.

Гурӯҳе ниҳанд аз кироми мулукат,
Гурӯҳе ниҳанд аз мулуки кироматт. *Анварӣ*

**3.** қарор додан, муайян кардан.

Бар он ниҳоданд, ки рӯзи бисту ҳафтӯми рамазон ин кор бикунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**4.** захира кардан**.**

Наам, тоифае ҳастанд бар ин сифат, ки баён кардӣ: қосирҳиммат, кофирнеъмат, ки бибаранд ва биниҳанд ва нахӯранду надиҳанд. *Саъдӣ*

Зар аз баҳри хӯрдан бувад, эй писар,
Барои ниҳодан чи сангу чи зар. *Саъдӣ*

◇ **ниҳодан** *аз чизе* берун кардан аз чизе.

Бар гӯш ниҳодаӣ сари зулф
Аз гӯшаи дил ниҳода моро. *Анварӣ*

**ниҳодан аз канори** *чизе* берун кардан аз ҳудуди чизе**.**

Як дам манеҳ аз канори фикрат
Он хурниҳоду хушлиқоро. *Анварӣ*

**дар уқубат ниҳодан** дар азоб монондан, ба азоб дучор кардан.

Маро дар уқубате азим ниҳодӣ. *Абдуллоҳи Ансорӣ*

**маҳалли ниқор ниҳодан** *касеро* душман ҳисоб кардан, душман қарор додан касеро; душманӣ кардан бо касе.

Ҳама дуздони назму насри маманд,
Дуздро чун ниҳам маҳалли ниқор? *Хоқонӣ*

**НИҲОЁТ** *а.* نهایات *ҷ.* **ниҳоят.**

Чу гардун аст, қадраш не, ки он ҷо
Ниҳоёти ҷануб асту шимол аст. (1) *Анварӣ*

**НИҲОЗИДАН||НУҲОЗИДАН** نهازیدن тарсидан, воҳима кардан, бим доштан.

Зулф гӯӣ зи лаб ниҳозидаст,
Ба гила сӯи чашм рафтастӣ. *Тайёни Марғазӣ*

**НИҲОЛ** I نهال дарахти навнишонда, шохаи тоза аз ҳар дарахте, ки ба ҷои дигар шинонда мешавад, навруста.

*Ба як моҳ боло гирифт он ниҳол*
*Фузун з-он, ки дигар дарахтон ба сол.* *Унсурӣ*

Ҷиро ситора мисоли бало набишт, бидар,
Куҷо замона ниҳоли ҷафо нишонд, бикан. *Адиб Собир*

**НИҲОЛ** II نهال бистар, рахти хоб, кӯрпаву болин, болишт.

Ба рӯзи ҷавонӣ бад-ин моя сол
Чаро хокро баргузидӣ ниҳол? *Фирдавсӣ*

**НИҲОЛА** نهاله камин, камингоҳи шикорчӣ ё душман.

То зи ҳавои туам ба банду ба нола
Ишқи ту бар ҷони ман ниҳод ниҳола. *Шӯҳраи Офоқ*

Ғизоли осмон ояд ба домаш,
Агар нерӯш бошад дар ниҳола. *Муиззӣ*

**НИҲОЛАГОҲ||НИҲОЛАГАҲ** نهاله گاه||نهاله گه камингоҳ, махсусан камингоҳи шикорчиён.

*Аз паи хидмати ту то ту мулк сайд кунӣ,*
Ба ниҳолагаҳи ту ронад нахҷир паланг. *Фарр хӣ*

**НИҲОН** نهان **1.** пинҳон, махфӣ, пӯшида, нуҳуфта.

Андӯҳи ту ногуфтаву дарди ту ниҳон беҳ,
Ин пеши кӣ зоҳир кунаму он ба кӣ гӯям? *Ҳилолӣ*

**ниҳон аз дидаи мардум** пинҳон, махфӣ.

Ниҳон зи дидаи мардум, зи тири мижгонат
Ҳазор захм бар ин ҷони нотавони ман аст. *Махфӣ*

**дар (ё андар) ниҳон** *пинҳонӣ, ба таври махфӣ.*

Дар ниҳон беҳтар аз ошкор бош. *Зарбулмасал*

2. роз, сир.

Моро он ақл набошад, ки ниҳони дили подшоҳ донем. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи фазли махбару манзар бар ӯ гуво бас кун,
Ки ошкораи мард аз ниҳони мард гувост. *Унсурӣ*

**НИҲОНХОНА** نهانخانه **1.** хилватхона, ҷои хилват, ки дар зери замин барои муҳофизат аз гармӣ ё барои нигаҳдории захираи озуқа сохта мешавад.

Ашки ҳарамнишини ниҳонхонаи маро
З-он сӯи ҳафт парда ба бозор мекашӣ. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* қабр, гӯр.

**НИҲОНӢ** نهانی **1.** пинҳонӣ, махфӣ, пӯшида.

Ниҳонӣ зи Судобаи ҷорагар
Ҳамебуд печону хастаҷигар. *Фирдавсӣ*

*Сӯфӣ аз партави май рози ниҳонӣ донист,*
Гавҳари ҳар кас аз ин лаъл тавонӣ донист. *Ҳофиз*

2. роз, сир.

**НИҲОР** نهار **1.** коҳиши тан, харобӣ, лоғарӣ; **ниҳор кардан** хароб шудан, лоғар шудан.

Қор ба дараҷае бикашид, ки... ҳеҷ нахӯрд ва рӯзҳо баромад ва ниҳор кард ва атиббо дар муолаҷати ӯ оҷиз монданд. *Низомии Арӯзӣ*

2. тарс, бим, ваҳшат.

**НИҲОЯТ** نهایت **1.** охир, оқибат, поён; ҳад, ҳудуд.

Ё васли туро иноятe бояд,
*Ё ҳаҷри туро ниҳояте бояд.* *Анварӣ*

Ин роҳро ниҳоят сурат куҷо тавон баст,
К-аш сад ҳазор манзил беш аст дар бидоят. *Ҳофиз*

2. берун аз ҳад, беҳад, бисьёр, хеле.

Дар умури дуньявӣ ва муомалоти расмӣ зиёда бевуқуф ва ниҳоят содалавҳ буданд. *Садри Зиё*

**дар (ё ба) ниҳояти дараҷа** хеле, аз ҳад зиёд, беандоза.

Ҳазрати қозикалон чун ин шуниданд, ... ба ниҳояти дараҷа мамнун шуданд. *Садри Зиё*

**НИҲУНБАН** نهنبن *ниг.* **нуҳунбан.**

**ниҳуфт||нуҳуфт** نهفت *асоси замони гузаштаи* **ниҳуфтан||нуҳуфтан.**

**НИҲУФТ||НУҲУФТ** نهفت **1.** пинҳон, махфӣ; чизи пинҳон, сирри маҳрамона.

Ҷилваи ҳусни туст дар назарам,
Ҳар куҷо бинам ошкору ниҳуфт. *Ҷомӣ*

2. паноҳгоҳ, ҷои пинҳон шудан.

... Ки то зиндаам, чарма ҷуфти ман аст,
Хами чархи гардон ниҳуфти ман аст. *Фирдавсӣ*

3. хилватхона, шабистон.

Мар-ин се гаронмояро дар ниҳуфт
Бибояд ҳаме шоҳзода се ҷуфт. *Фирдавсӣ*

**НИҲУФТА||НУҲУФТА** نهفته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **ниҳуфтан||нуҳуфтан;** 2. пинҳон, пӯшида, махфӣ.

Хирад, ки аз сари тавфиқ мекунад инсоф,
Шавад ба дидаи таҳқиқ ин нуҳуфта аён. *Шоҳин*

**НИҲУФТАН||НУҲУФТАН** نهفتن **1.** пинҳон кардан, пӯшидан, рӯпӯш намудан.

Ба хуршедрӯён сипаҳдор гуфт,
*Кӣ ин хобро боз бояд ниҳуфт.* *Фирдавсӣ*

Ҳоли дили хеш аз ту ниҳуфтан мушкил. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. пинҳон шудан, махфӣ шудан.

**НИҲУФТАПИЖӮҲ** نهفته‌پژوه касе, ки сир ва чизи пинҳониро кофтуков мекунад; сирдон, роздон.

Яке ҷодуе буд, номашСитӯҳ,
Гузорандароҳу ниҳуфтапижӯҳ. *Фирдавсӣ*

**НО** I نا об.

То боғ падид орад барги гули найсонӣ,
То абр фурӯ борад нову нами озорӣ. *Манучеҳрӣ*

**НО** II||**НОЙ** نا||نای *ниг.* **най** I.

**НО** III نا гулӯ, халқ.

**НОАНБОН** ناانبان *ниг.* **найанбон.**

**НОАРЗ** ناارز беарзиш, беқимат.

Саворон пароканда кардам ба марз,
*Падид омад акнун зи ноарз арз.* *Фирдавсӣ*

**НОАҲЛ** نااهل номуносиб, нолоиқ, ноқобил; паст, бадҷинс, нокас, нобакор.

Хирад бар мадҳи ноаҳлон бихандад,
Қасе бар гардани хар дур набандад.
*Носири Хисрав*

Парниёну насиҷ бар ноаҳл
Лоҷварди тилест бар девор. *Саъдӣ*

**НОБ** I ناب соф, тоза, пок, холис, беғаш, сирф.

Ноб аст ҳар он чиз, ки олуда набошад,
З-ин рӯй туро гӯям, к-озодаи нобӣ. *Фаррухӣ*

Агар аз чашмаи маънӣ хӯрӣ об,
Шавӣ дар боғи ҷаннат меваи ноб.
*Носири Хисрав*

**маи (ё шароби) ноб** маи холис, шароби холис, маи софи беғаш.

Хум тиҳӣ гашту ҳанӯзам ҷон зи май сероб нест,
Хуни худ хӯр, охир, эй дил, чун шароби ноб нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НОБ** II *а.* ناب дандони ашкӣ.

**НОБАКОР** نابکار 1. ба кор наравандa, бефоида, беҳосил, беҳуда.

Бипарҳез аз андешаи нобакор,
Зи мо барнагардад бади рӯзгор. *Фирдавсӣ*

2. нокас, бадкирдор, бадамал.

Бале, марди фосиқ, фоҷир, ғаддор, нобакор, саффок ва золим аст. *Аҳмади Дониш*

**НОБАНАВО** نابنوا ҳар чизе, ки зоеъ шудааст ва ба кор намеояд.

Қори мададу кори киё нобанаво шуд,
З-ин низ батар боташон нобанавой. *Манучеҳрӣ*

Ёфт дар хона соъе аз хурмо,
Дағалу хушк гашта нобанаво. *Саной*

**НОБАСОМОН** نابسامان бесару бесомон, овора.

Ман ба чашми хеш дидам Қаъбаро, аз захми санг
Ашкбор аз дасти муште нобасомон омада. *Хоқонӣ*

**НОБАСТА** نابسته бастанашуда, махсусан захме, ки докапеч нашудааст.

**НОБАСТАГӢ** نابستگی нобаста будан; набудани банд барои бастани захм.

Танашро нигаҳ карду он хастагӣ,
Табаҳ дид хаста зи нобастагӣ. *Фирдавсӣ*

**НОБАЮСОН** نابیوسان 1. чашмдошт, таваққӯъ; 2. ногоҳ, якбора; ғафлатан.

Чун ба наздикони шаҳр бирасид, нобаюсон бо Насри Ҳамдон Қувайлиро бикушт.
*«Таърихи Систон»*

**НОБАҲРА** I نابهره бузург, азим.

... Ки вовайло, аҷаб кореам афтод,
Ба сар нобаҳра девореам афтод. *Ҷомӣ*

**НОБАҲРА** II نابهره *ниг.* **набахра.**

**НОБАҲРАМАНД** نابهره‌مند касе, ки баҳра надорад.

Ту кӯтоҳдастиву нобаҳраманд,
Мазан даст бар шохи сарви баланд. *Хоҷу*

**НОБАҶО** نابجا чизе, ки дар ҷои муносиби худ намебошад; бемавқеъ, бемаврид, беҷо, номуносиб.

**НОБЗАН** نابزن шароби ноб хӯрдан, шаробхӯрӣ.

Эй фитратат ба сина чу дар обгина май,
В-эй нуктаат ба хома чу дар нобзан газак.
*Шоҳин*

**НОБИН** نابین *ниг.* **нобино.**

**НОБИНО** نابینا кӯр, бечашм.

Луқмонро гуфтанд: Ҳикмат аз кӣ омӯхтӣ? Гуфт: Аз нобиноён, ки то ҷое набинанд, пой наниҳанд.
*Саъдӣ*

Таъни нобино мазан, эй дам зи биной зада,
З-он ки нобино ба кори хештан бино бувад.*

**НОБИСУД||НОБИСУДА** نابسود||نابسوده носуфта (оид ба сангҳои қиматбаҳо).

Дигар эзадӣ ҳар чӣ боист буд,
Яке сурх ёқут буд нобисуд. *Фирдавсӣ*

Сухан, — гуфт, — ногуфта чун гавҳар аст,
Қуҷо нобисуда ба банд-андар аст. *Фирдавсӣ*

**НОБИХРАД** نابخرد нофаҳм, беақл, бетамиз.

Бигардон зи ҷонаш ниҳеби бадон,
Бипардоз гетӣ зи нобихрадон. *Фирдавсӣ*

**НОБИҒА||НОБИҒАТ** *а.* نابغه||نابغت одами баландистеъдод; одами барҷаста ё бузургмартаба.

**НОБОБ** ناباب номуносиб, номувофиқ, нописанд, бад.

Магӯ ҳарфе, ки нобоб асту аз он фитна мехезад,
Амал мекун зи рӯи ростӣ бо гуфтаи пирон.
*Мушфиқӣ*

**НОБОИСТ** نابایست *нобоб, нолоиқ, ғайри лозим, чизе, ки* ба кор намеояд.

Ҳосидонро ағрози фосида бар ин феъли ношоист ва қавли нобоист гумоштааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОБОЙ** نابای чизи номумкин, ғайри мумкин, номумкин, маҳол.

**НОБОК** نابا‌ک нотарс, бебок.

Яке деви ҷангиш гӯянд ҳаст
Гаҳи разм нобоку бо зӯри даст. *Фирдавсӣ*

**НОБОКДОР** ناباکدار нотарс, бетарс, бебок.

Чунин дод посух варо Гургсор,
Ки эй номвар марди нобокдор ... *Фирдавсӣ*

**НОБОЛИҒ** نابالغ он кӣ ба синни булуғ нарасидааст, ба балоғат норасида, касе, ки синнаш камтар аз 14-15-солагист.

Бад-ӯ гуфт нобoлиғе, к-эй аҷаб,
Чу мурдӣ, чи серобу чи ташналаб. *Саъдӣ*

**НОБУД** نابود номавҷуд, нестшуда; **нобуд кардан** нест кардан, барҳам додан; **нобуд шудан** нест шудан, барҳам хӯрдан.

**НОБУДА** نابوده 1. *ниг.* **нобуд.**

Манижа бад-ӯ гуфт: Дил шод дор,
Ҳама кори нобударо бод дор. *Фирдавсӣ*

Ҷомӣ, аз фақр насиме ба машомат нарасид,
То хуш аз будаву ғамнок зи нобуда шавӣ. *Ҷомӣ*

2. ғайб.

Бар аҳволи нобуда илмаш басир,
Зи асрори ногуфта самъаш хабир. *Саъдӣ*

**НОБУДМАНД** نابودمند фақир, бебаргу наво; камбағал.

Ту кӯтоҳдастиву нобудманд,
Мазан даст бар шохи сарви баланд.*

**НОБУРДБОР** نابردبار бесабр, бетаҳаммул.

*Шунидам ҳама пӯзиши нобакор,*
Чӣ гуфт ин ҷаҳонҷӯи нобурдбор? *Фирдавсӣ*

**НОБУРИД||НОБУРИДА** نابرید||نابریده **1.** хатнанашуда; **2.** порчаи ба андозаи либос, ки ҳанӯз бурида нашудааст, як либосвор.

Ба ганҷе, ки буд ҷомаи нобурид,
Фиристод назди Сиёвуш калид. *Фирдавсӣ*

**нов** ناو *асоси замони ҳозираи* **новидан.**

**НОВ** I ناو ҷӯби ковок, ки дар лаби бом гузошта мешавад, то ки оби боронро аз бом ба поён резонад; нова, новадон.

Аз барои ду сер равғани гов
Меъда чун осиё, гулӯ чун нов. *Саноӣ*

**НОВ** II ناو об; нам.

Наёмад ҳаме з-осмон нову нам,
Ҳаме баркашиданд нон бо дирам. *Фирдавсӣ*

**НОВА** ناوه **1.** *ниг.* **нов** I; **2.** ғӯлаҷӯби миёнхолӣ, ки гилкорон бо он гил мекашонанд.

**НОВАК** I ناوک *шакли хурдӣ ва навозиши* **нов** I.

**НОВАК** II ناوک тир, тири хурд, тири камон.

Новаки сайдафкани сад тирзан
Он накунад, к-оҳи яке пирзан. *Хоҷу*

**новак кушодан** тир андохтан, тир раҳо кардан.

Буто, чун ғамзаат новак кушояд,
Дили маҷрӯҳи ман пешаш сипар бод! *Ҳофиз*

◇ **новаки мижгон** *киноя аз* мижгони тирмонанд, мижгони зебо.

Ба теғи ғамза агар ҷок мекунӣ ҷигарам,
Чӣ ғам, чу новаки мижгони ту ҷигардӯз аст.
*Ҷомӣ*

**НОВАКАНДОЗ** ناوک‌انداز тирандоз; **новакандоз кардан** тир андохтан.

Ҳазорон далерон ба рӯзи набард
Ба сандуқ-дар новакандоз кард. *Фирдавсӣ*

**НОВАРД** ناورد *ниг.* **набард.**

**НОВАРДХОҲ** ناوردخواه ҷангҷӯй, ҳариси ҷанг, касе, ки ҷанг металабад.

**НОВДОН** ناودان лӯлаи об, ки оби боронро аз бом ба замин мерезонад; нова, тарнов.

Бифармуд, то новдонҳои бом
Биканданду ӯ шуд бад-он шодком. *Фирдавсӣ*

Ту ба мисли ҳавзи обиву хавоси новдонҳо
Чу зи қаър об ҷӯшад, ғами новдон намонад.
*Шамси Табрезӣ*

**НОВЕЖА** ناویژه ғайри холис, носара, қалб, омехта, нософ.

**НОВИДАН** ناویدن **1.** калавидан, калавида роҳ рафтан.

Чу маст ҳар тарафе мефитиву менавӣ,
Ки шаб гузашт, кунун навбати дуост, махусп.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** хиромидан, бо ноз роҳ рафтан.

Сари саркашон андаромад зи хоб
Зи новидани ҷорпоён дар об. *Фирдавсӣ*

**НОВОҚИФ** ناواقف бехабар, беиттилоъ; ноозмуда.

**НОВОҶИБ** ناواجب ғайри лозим, нолозим, нодаркор.

Дилам бурдию он гоҳе паи дил сабр фармоӣ,
Макун таклифи новоҷиб, ки бе дил сабр натвонам.
*Анварӣ*

**НОГАҲ** ناگه *ниг.* **ногоҳ.**

**НОГАҲОН** ناگهان *ниг.* **ногоҳон.**

**НОГИРИФТ** ناگرفت ногоҳ, ногаҳон, дафъатан.

**НОГОҲ||НОГАҲ** ناگاه||ناگه якбора, дафъатан, ғафлатан.

Тӯтиеро ба хаёли шакаре дил хуш буд,
Ногаҳаш сели фано нақши амал ботил кард.
*Ҳофиз*

Ногоҳ ҳазрати эшон аз ҳарамсарои худ додгӯён баромаданд. *Саори Зиё*

**ба ногоҳ** ба якборагӣ.

... Ки хуршеди зоташ ба авҷи камол
Расиду ба ногаҳ расидаш завол. *Садри Зиё*

**НОГОҲОН||НОГАҲОН** ناگاهان||ناگهان *ниг.* **ногоҳ.**

**НОГУВОР** ناگوار **1.** (хӯроки) бадҳазм; **2.** вайронии меъда (аз бадҳазмӣ).

Аз сахои ту ногувор гирифт
Ҳалқро як сару манам ноҳор. *Зайнабӣ*

**3.** *маҷ.* ҳар чизи номуносиб, нописанд, номувофиқ; **хабари ногувор** хабари бад.

**НОГУВОРО||НОГУВОРОН** ناگوارا||ناگواران *ниг.* **ногувор.**

**НОГУЗИР** ناگزیر лонлоҷ, ҳатмӣ, чизе, ки ба таври зарурӣ пеш меояд.

Дар он маҳзари аждаҳо ногузир
Гувоҳӣ набиштанд барнову пир. *Фирдавсӣ*

Суханҳои ӯ баски шуд дилпазир,
Ситоиш кунад ҳар касе ногузир. *Садри Зиё*

**НОГУФТА** ناگفته чизе, ки гуфта нашудааст, гапе, ки изҳор нашудааст.

Он беҳ, ки нагӯӣ, чу надонӣ сухан, эрок
Ногуфта басе беҳ бувад аз гуфтаи расво.
*Носири Хисрав*

◇ **ногуфта донистан ва ненавишта хондан** *киноя аз* хушьёрӣ ва фаросати комил доштан.

Чӣ гӯям ҳоли худ бо ту, чу медонам, ки медонӣ,
Ки ҳам ногуфта медониву ҳам нанвишта мехонӣ.*

**НОДИМ** *а.* نادم надоматкунанда; пушаймон, пушаймоншуда; хиҷил.

Аз он феъл нодим ва пушаймон гашта буд.
*Аҳмади Дониш*

**НОДИР** *а.* نادر камъёб, кам дидашаванда, кам дучоршаванда.

Чашми ту оҳуест бас нодир,
Ки ҳама сайд шери нар гирад. *Анварӣ*

**нодир афтодан** кам воқеъ шудан, кам вохӯрдан.

Падар писарро гуфт: ... Чунин иттифоқ нодир афтад ва бар нодир ҳукм натавон кард. *Саъдӣ*

**НОДИРА** *а.* نادره *муаннаси* **нодир.**

Чӣ нишон гӯямат, эй ёр, ки он нодирарo
Натвон гуфт мисоле, натвон зад масале. *Ҷомӣ*

**НОДИРАДОН** نادره‌دان одами хушёр, оқил, бофаросат, фозил, огоҳ.

**НОДИРАКОР** نادره‌کار ичрокунандаи корҳои ғайриоддӣ; санъаткори моҳир, усто.

Дар қитъаи ҳарири бузург рассомони нодиракор се сурат кашиданд. *Аҳмади Дониш*

**НОДИРУЛВУҚӮЪ** *а.* نادرالوقوع кам рӯйдиҳанда.

**НОДИРУЛҲУСН** *а.* نادرالحسن соҳибҷамоли фавқулодда, зебои камназир.

Гӯянд, хоҷаеро бандаи нодирулҳусн буд, бо вай ба сабили мавaддат ва диёнат назаре дошт. *Саъдӣ*

**НОДОН** نادان одами бедониш, одами ҷоҳил; беақл, аҳмақ.

Ҳарчанд бувад мардуми доно дарвеш,
Охир бувад аз тавонгарон нодон беш.
*Адиб Собир*

Адӯи ӯ бувад нодон, дуруст аст ин масал, оре,
Ки бошад мардуми нодон адӯи мардуми доно. *Қатрон*

**нодони даҳмардагӯӣ** одами сергап, лаққӣ, ҳарзагӯӣ.

***НОДОНӢ*** نادانی *бедонишӣ; аҳмақӣ, беақлӣ.*

Бисоти даҳр азбас вақфи нодонӣ бувад, Шоҳин,
Тавон дар содалавҳӣ дод арзи дастгоҳ он ҷо.
*Шоҳин*

**НОДОР** نادار касе, ки чизе надорад, тиҳидаст; камбағал, фақир, мискин.

Зи наззораи он ҳаросон сипоҳ
Чу нодор аз дидани қарзхоҳ. *Ҳотифӣ*

**НОДОШТ** نداشت **1.** *ниг.* **нодор.**

Дили нодошт пур зи хун бошад,
Соғари айши ӯ нагун бошад. *Абулмуайяди Балхӣ*

**2.** *маҷ.* бешарм, беҳаё.

Чунин омадаст аз бузургони пир,
Ки бо ҳеҷ нодошт гуштӣ магир. *Низомӣ*

**НОДОШТӢ** نداشتی **1.** нодорӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ; **2.** беэътиқодӣ, нобоварӣ.

Чун бувад он сулҳ зи нодоштӣ,
Хашми худо бод бар он оштӣ, *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* бешармӣ, беҳаёӣ.

Ба норостӣ доман олудаӣ,
Ба нодоштӣ дуда андудаӣ. *Саъдӣ*

**НОЁБ** نایاب камъёб, нодир, чизе, ки ёфта намешавад.

*Дар замони мо сухан қадре надорад, Сайидо,*
Ин гуҳар з-ин пеш дар ганҷинаҳо ноёб буд.
*Сайидо*

**ноёб омадан** ноёб шудан, нодир будан.

Гар туро ҷинси вафо бояд, ба шаҳри ишқ ҷӯй,
Қ-он матоъ андар диёри ҳусн ноёб омадаст. *Ҷомӣ*

**НОЁФТ** نایافت **1.** пайдонашуда, ба даст овардaнашуда; **2.** пайдо накардан, ба даст наёвардан; ноёбӣ, нодирӣ.

Касе, к-ӯ бимирад зи ноёфти нон,
Зи барноию аз пирмарду занон ... *Фирдавсӣ*

**НОЖ||НОЖУ** ناژ||ناژو дарахти коҷ, санавбар.

Ту гӯӣ ба боғ-андар он рӯзи барф
Сафи нож буду сафи аръарон. *Манучеҳрӣ*

Он кӣ ба даноат ва дунҳимматӣ сар фуруд орад, чун барги ножу, агарчи дер бипояд, наздики аҳли фазл эътиборе наёбад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ноз** ناز *асоси замони ҳозираи* **нозидан.**

**НОЗ** ناز **1.** хушаҳволӣ, хушдимоғӣ; тафохур, ифтихор, фахр.

Дар ҷашни осмонваши ту рехта ба ноз
Соқии моҳрӯи ту дар соғар офтоб. *Анварӣ*

**нозу неъмат** фаровонӣ, хӯрдании бисьёр ва ранго-ранг, хӯрокҳои бисьёр нағз.

Меъдаи халқу нозу неъмати ту
Тӯъмаи саъваву гулӯи уқоб. *Анварӣ*

**ноз овардан** хурсандӣ кардан; фахридану болидан.

Кунун донишу дод боз оварем,
Ба ҷои ғаму ранҷ ноз оварем. *Фирдавсӣ*

**ба ноз парвардан** бо нозу неъмат парвариш кардан; бо лутфу меҳрубонӣ парвариш намудан.

Чанд ба ноз парварам меҳри бутони сангдил,
Ёди падар намекунад ин писарони нохалаф.
*Ҳофиз*

**2.** истиғно нишон додани маъшуқ ба ошиқ; ишва; карашма.

Чашмат аз ноз ба Ҳофиз накунад майл оре,
Саргаронӣ сифати наргиси раъно бошад. *Ҳофиз*

Чашми масташ айни ноз, абрӯи мушкин нози маҳз,
Ин чӣ тӯфон аст, ё раб, ноз бар болои ноз!
*Бедил*

**нозу айёрӣ** *ишваю дилфиребӣ.*

В-он канизак зи нозу айёрӣ
Дар сано кард хештандорӣ. *Низомӣ*

**ноз бардоштан** ноз кашидан, ба нозу ишва тоқат кардан; **ба ноз гузоштан** ноз додан, ишва кардан ба касе.

Магзор маро ба ноз, агарчанд
Хуб ояд ноз нозанинро. *Анварӣ*

**3.** такаббур, кибр, мағрурӣ.

Ё раб, ин навдавлатонро бар хари худшон нишон,
Қ-ин ҳама ноз аз ғуломи турку астар мекунанд.
*Ҳофиз*

Пеши касе рав, ки талабгори туст,
Ноз бар он кун, ки харидори туст.*

**ноз кардан** а) карашма кардан; б) мағрур шудан, такаббур кардан; **расидани ноз** зебидани ноз.

Боз ту ноз мекунӣ, нози ҷаҳон туро расад,
Ҳусну намак туро бувад, ноз дигар киро расад?
*Шамси Табрезӣ*

***нози касеро кашидан*** *ба саркашӣ ва мағрурии касе* тоб овардан.

Нози чун туе тавон кашид, эй ҷон,
Боз ин ҳама ҷобукиву айёрӣ! *Анварӣ*

Гар бар сари чашми ман нишинӣ,
Нозат бикашам, ки нозанинӣ. *Саъдӣ*

◇ **Нози Наврӯз** *мус.* номи навое аз навоҳои қадим.

**НОЗАНДА** نازنده нозкунанда, боланда, карашмагар.

Баҳори лутфро нозанда сарве
Ба боғи дилбарӣ раъно тазарве. *Убайди Зоконӣ*

**НОЗАНИН** نازنين хушрӯй, дилбар; маҳбуба.

Миёни нозанинон нозанине,
Зи шириниш Ширин хӯшачине. *Убайди Зоконӣ*

**НОЗБАРДОР** نازبردار он кӣ ба нозу ишва тоқат мекунад.

**НОЗБОЛИН** نازبالين болиши хурди нарм.

Нозбӯро аз бунафша нозболин зери сар,
Шохи гулро бистари барги ҳино дар зери пост.
*Сайидо*

**НОЗБОЛИШ** نازبالش *ниг.* **нозболин.**

Ба ғайри шӯъла маро ҷои гарми дигар нест,
Ба нозболиши ман ҷуз пари самандар нест.
*Шавкат*

**НОЗБӮ(Й)** نازبو(ی) райҳон.

Нозбӯро аз бунафша нозболин зери сар,
Шохи гулро бистари барги ҳино дар зери пост.
*Сайидо*

**НОЗГАР** نازگر касе, ки ноз мекунад, нозкунанда, ишвагар, ғамзакунанда.

Гар узр хоҳад он буту гар нозгар шавад,
Узраш ба дил пазираму нозаш ба ҷон кашам.
*Муиззӣ*

**НОЗЕБ** نازيب *ниг.* **нозебо.**

**НОЗЕБО** نازيبا **1.** зишт, бадшакл, зиштрӯй.

Зишт бошад дабиқиву дебо,
Қи бувад бар арӯси нозебо. *Саъдӣ*

**2.** нолоиқ, ношоиста.

**НОЗИДАН** نازيدن **1.** фахр кардан, ба худ болидан.

Дӯш чун товус менозидам андар боғи васл,
Дигар имрӯз аз фироқи ёр мепечам чу мор.
*Саъдӣ*

Қиям ман, то бинозам бар худ аз андешаи нозат,
Ба худ нозиданат нозам, ба худ нозиданат нозам.
*Бедил*

**2.** ноз кардан, карашмаву ишва кардан; **3.** мағрур будан, худситоӣ кардан.

Чанд нозӣ, ки мӯътабар шудаам,
На нахоҳанд мурд мӯътабарон? *Адиб Собир*

Аз илм маноз, к-андар ин хок
Шогирд ҳамон шудаст устод. *Шамси Табрезӣ*

**НОЗИЛ** *а.* نازل **1.** поёноянда, фурудоянда, пастфароянда.

Бари ашки ман оби ҷӯ соил аст,
Бари чашми ман хуни дил нозил аст. *Хоҷу*

**2.** камарзиш, камбаҳо, паст.

В-агар хома дар даст гирӣ зи хомӣ,
Нависӣ саросар суханҳои нозил. *Ҷомӣ*

**нозил кардан** а) ба поин овардан, фуровардан; б) паст кардан, камарзиш кардан.

Дуруштӣ нагирад хирадманд пеш,
На сустӣ, ки нозил кунад қадри хеш. *Саъдӣ*

**нозил шудан** а) поён омадан, фуруд омадан.

Шак накард, ки малакест аз осмон нозил шуда,
агар башар аст, албатта Хизри набист.
*Садри Зиё*

б) паст шудан, камарзиш шудан.

**НОЗИЛА** I *а.* نازله *муаннаси* **нозил.**

**НОЗИЛА** II *а.* نازله балои сахт, бадбахтӣ.

Шӯълаи рои ӯ дар зулмати он нозила фурӯ мурд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**НОЗИМ** *а.* ناظم **1.** он кӣ чизеро ба ришта мекашад; ҷамъкунанда, тартибдиҳанда, ба тартиб оваранда; **2.** ҳоким, фармонраво; **3.** шоир, назмнавис.

**НОЗИР** *а.* ناظر **1.** нигоҳкунанда, назаркунанда, бинанда.

Нозир бувад ба талъати бадхоҳи ту аҷал,
То Муштарӣ ба талъати саъди ту нозир аст.
*Муиззӣ*

Дастат ҳамеша мӯниси жӯлида зулфҳо,
Чашмат ҳамеша нозири мушкин изорҳо. *Ломеи*

**2.** коргузор, нигаҳбон, назораткунанда.

...Ва нозири роҳ ҳамроҳи дуздон набувад.
*Аҳмади Дониш*

**нозир баргумоштан** назораткунанда таъин намудан.

Чу мушриф ду даст аз амонат бидошт,
Бибояд бар ӯ нозире баргумошт. *Саъдӣ*

**НОЗИШ** نازش фахр, ифтихор.

Чунин гуфт пас гов бо паҳлавон,
Ки эй нозиши шаҳрьёру гавон. *Фирдавсӣ*

**НОЗКАШ** نازكش касе, ки ба нози дигарон тоб меоварад, нозбардор.

Дил ниҳам бар шумову хуш бошам,
Ҳар чӣ хоҳед, нозкаш бошам. *Низомӣ*

**НОЗО(Й)** نازا(ی) зан ва ё чорпое, ки намезояд.

**НОЗОФАРИН** نازآفرين **1.** оварандаи хушӣ ва хуррамӣ; **2.** офаридашуда аз ноз, пурноз, серкарашма.

З-он қади нозофарин дар ҳар диле андеша аст,
Ин ниҳоли шӯхро дар ҳар замине реша аст. *Соиб*

**3.** *киноя аз* маҳбуба.

Аз ин тарсам, ки он нозофарин гар дар хиром ояд,
Димоғамро бишӯронад насими остини ӯ. *Саидо*

**НОЗПАРВАР** نازپرور **1.** он кӣ бо нозу неъмат ва меҳрубониҳо парвариш ёфтааст.

Эй қадди ту сарви нозпарвар,
Дилдодаи қоматат санавбар. *Ҷомӣ*

Махфӣ, ба доми меҳнат гаштам асир охир,
Чун мурғи нозпарвар гум карда ошьёнро.
*Махфӣ*

**2.** *маҷ.* эрка, бачае, ки тарбияти дуруст наёфтааст.

**НОЗПАРВАРД**||**НОЗПАРВАРДА** نازپرورد||نازپرورده *ниг.* **нозпарвар.**

Нозпарварди танаъум набарад роҳ ба дӯст,
Ошиқӣ шеваи риндони балокаш бошад. *Ҳофиз*

**НОЗУК** نازك **1.** латиф, зариф, нарм, мулоим.

Беш аз ин гӯ, офтоб, он орази нозук масӯз,
В-ар на оҳе баркашам аз дил, ки сӯзад офтоб.
*Ҷомӣ*

2. хурд.

Ваҳ, ки дурдонае чунин нозук
Дар шаби тор суфтанам ҳавас аст. *Ҳофиз*

**НОЗУКАНДОМ** نازک‌اندام касе, ки аъзою бадани вай нарму латиф ва борик аст.

Шунидам, ки Луқмон сияҳфом буд,
На танпарвару нозукандом буд. *Саъдӣ*

**НОЗУКБАДАН** نازک‌بدن 1. лоғарандом.

Нозукбадане, ки менагунҷад
Дар зери қабо чу ғунча дар пӯст ... *Соиб*

2. *маҷ.* маъшуқа, маъшуқаи латиф ва зебо.

Мани дилхаста ҳар дам баҳри он нозукбадан мирам,
Гаҳ аз ранги қабо, гоҳе зи бӯи пераҳан мирам. *Ҷомӣ*

**НОЗУКДАҲАН** نازک‌دهن он кӣ даҳони латиф ва зебо дорад.

Бути ман кӯдаку нозуклабу нозукдаҳан аст,
З-ӯ хатоям чу савоб асту ҷафоям чу вафо. *Муиззӣ*

**НОЗУКДИЛ** نازک‌دل ҳассос, нармдил; зудранҷ.

Ёри нозукдил, ки бемӯҷиб зи ман озор дошт,
Умре аз теғи тағофул хотирам афгор дошт. *Ҷомӣ*

**НОЗУКЛАБ** نازک‌لب касе, ки лабҳояш латиф ва зебост.

Бути ман кӯдаку нозуклабу нозукдаҳан аст,
З-ӯ хатоям чу савоб асту ҷафоям чу вафо. *Муиззӣ*

**НОЗУКСАНАМ** نازک‌صنم маҳбубаи нозук.

Мезад ӯ қамчиву он ёбуи тотуталъат
Пой мемонд чу нозуксанамон қад-қади чав. *Шоҳин*

**НОЗУКТАНАНДА** نازک‌تننده он кӣ маҳин мебофад.

Мисли ман нозуктананда тору пуди шеърро
Нест, чун дар докабофӣ аҳли Истамбул барин. *Шоҳин*

**НОЗУКТИНАТ** نازک‌طینت касе, ки табиаташ нозук аст, ҳассос; зудранҷ.

Муғелон пои нозуктинатонро дар ано дорад,
Чӣ ғам дорад зи хор он кас, ки оташ зери по дорад. *Соиб*

**НОЗУКХАЁЛ** نازک‌خیال борикфикр; дақиқашинос, хурдабин.

Ба анвоу аснофи фазлу камол
Писандидафикр асту нозукхаёл. *Садри Зиё*

**НОЗУР** *а.* ناظور нигоҳубинкунандаи боғу боғча, боғбон.

Ба таразоре расид, аз нозури он пурсид. *Авфӣ*

**НОИБ** *а.* نائب ҷонишин, муовин, қоиммақом; вакил.

В-ар ба сӯи зан набиштӣ котибаш,
Номаро тасҳиф хондӣ ноибаш. *Румӣ*

Подшоҳи мутлақ муҳаббат бошад ва адолат ноиби ӯ тавонад буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**НОИБА||НОИБАТ** *а.* نائبه||نائبت 1. *муаннаси* **ноиб**; 2. ҳодисаи бад, мусибат, сахтӣ.

Убайдро, ки мураббӣ иноятӣ ту бувад,
Чӣ ғам зи ноибаи даври осмон дорад. *Убайди Зоконӣ*

**НОИБМАНОБ** *а.* نائب‌مناب 1. ноиб, ҷонишин.

Пеша карда хилофи фармонро,
Гашта ноибманоб шайтонро.*

2. ҷонишини халифа, қоиммақом.

Ин дараҷаи ноибманоб ... мартабаи аввал бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОИБОТ** *а.* نائبات *ҷ.* **ноиба||ноибат.**

Аз ҳодисоти гетӣ он чашм бод кӯр,
В-аз ноиботи гардун он гӯш бод кар. (2) *Муиззӣ*

**НОИЖА** نایژه қубур, лӯлаи об, ғулба.

Ва ноижаи биринҷин аз миёни ҳавз баромада ки оби софе ба фаввора аз он берун меояд. *Носири Хисрав*

Гар ноижаи абр нашуд пок бурида
Чун ҳеҷ инон боз напечад саялонро. *Анварӣ*

**НОИЗА** نایزه 1. *ниг.* **ноижа;** 2. *маҷ.* чакидани об, қатра-қатра рехтани об; қатраи об.

На аз хобу аз хӯрд будаш маза,
На бигсист аз чашми ӯ ноиза. *Унсурӣ*

**НОИЛ** *а.* نائل ба мароду мақсади худ расанда, баҳраманд.

**НОИМ** *а.* نائم касе, ки хоб карда истодааст; хобида.

**НОИРА** *а.* نائره шӯъла, оташ.

Ноираи ҳасаду ғазаб дар конуни ботини ӯ забона задан гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз бими он, ки ноираи дил насӯзадаш,
Филҳол бар ду дидаи сӯзон ниҳодамаш. *Восифӣ*

**НОИШ** *а.* ناعش парваришдиҳанда.

Сабри шир андар миёни фарсу хун
Кард ӯро ноиши ибнуллабун. *Румӣ*

**НОИҲА** *а.* نائحه зани зорикунанда, гирьякунанда, навҳакунанда.

**НОЙ** I نای *ниг.* **най** I.

Ба ком то нарасонад маро лабаш чун ной,
Насиҳати ҳама олам ба гӯши ман бод аст. (2) *Ҳофиз*

**ною нӯш** мусиқишунавӣ бо шаробхӯрӣ.

Лашкару раият ба ною нӯш рӯзгор мегузарониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**нои рӯин** карное, ки рӯзи ҷанг менавозанд; **ной задан** най навохтан, най дамидан.

Бизад нои рӯину баршуд хурӯш,
Замин омад аз наъли аспон ба ҷӯш. *Фирдавсӣ*

**НОЙ** II نای 1. роҳи нафаскашӣ, лӯлаи нафаскашӣ, лӯлаи тағояк, ки ҳаворо аз гулӯ ба шуш мебарад; 2. гулӯ, ҳалқум.

Ниҳода падар ҷанг дар нои хеш,
Писар ҷангию ной оварда пеш. *Саъдӣ*

**НОЙАНБОН** نای‌انبان *ниг.* **найанбон.**

**НОК** I ناک олуда, нопок, нософ (мушк, анбар ва ғ.).

К-аз барои ном донад марди дунё илми дин
В-аз барои дом дорад ноки даҳ мушки татор. *Саноӣ*

**НОК** II ناک мурӯд, гулобӣ.

**НОКАС** ناکس фурӯмоя, разил, номард, нолоиқ, паст.

Нокас ба ту ҷуз меҳнату хорӣ нарасонад,
Гар ту ба масал бар фалаки Моҳ расонӣ-ш.
*Носири Хисрав*

Ҳар кӣ нокас бувад дар аслу сиришт,
Ба тақолиби даҳр кас нашавад. *Ҷомӣ*

**НОКИС** *а.* ناکس **1.** сарнагун, сар фурӯ афканда; сархам; **2.** *маҷ.* хоксор, фурӯтан, мутавозеъ.

**НОКИШТА** ناکشته нокорам, кишту кор нашуда, кишту кор нокарда.

Эй бародар, мавзеи нокишта бош,
Коғази испеди нобинвишта бош! *Румӣ*

◇ **нокишта даравидан** (*ё* **дурудан**) дар фоидабардорӣ бисьёр моҳир ва забардаст будан.

Чӣ ҷои кишта, ки нокишта кори ӯст дурудан.
*Қотибӣ*

**НОКОМ** ناکام **1.** бебаҳра, бенасиб, маҳрум, номурод.

Ҳофиз аз шавқи рухи меҳри фурӯғи ту бисӯхт,
Комгоро, назаре кун суви нокоме чанд. *Ҳофиз*

2. ночор, ноилоҷ.

Ноком бад-он андеша розӣ шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба ноком** ночор, ноилоҷ.

Чун фитнаи дидори ту гаштем ба ноком,
Дар бандагии рӯи ту иқрор надодем. *Анварӣ*

3. нокомӣ, ноумедӣ, маъюсӣ.

Чун Эрону Нерон ба мо ром шуд,
Ҳама коми Баҳром ноком шуд. *Фирдавсӣ*

**НОКОМӢ** ناکامی номуродӣ; ноумедӣ, маъюсӣ.

Набошад ҷуз тараддуд рӯзие дуньёпарастонро,
Ба зери бори нокомӣ бимиранд охир ин харҳо.
*Сайидо*

**НОКОРДИДА** ناکاردیده бетаҷриба; соддалавҳ.

Ба дил гуфт нокордида Ҳаҷир,
Ки гар ман нишони гави шергир
Бигӯям бад-ин турки бозӯрдаст
Чунин ёлу ин хисравонӣ нишаст... *Фирдавсӣ*

**НОКОСТА** ناکاسته костанашуда, камнашуда, пурра; бенуқсон.

Сарви қадаш хӯ сохта, моҳи рухаш нокоста,
Хуш сурате ороста ҳусни ҷаҳонорои ӯ. *Ҳилолӣ*

**моҳи нокоста** а) моҳи пурра, моҳи чордаҳшаба, бадр; б) *киноя аз* маҳбуба.

Он ҷамоли ороста ва он моҳи нокоста бидид.
*Авфӣ*

**НОКУФВӢ** ناکفوی нобаробарӣ, номувофиқӣ, номуносибӣ.

Чун зарурат буд, духтарро бидод
Ӯ ба нокуфвиш аз хавфи фасод. *Румӣ*

**нол** نال *асоси замони ҳозираи* **нолидан.**

**НОЛ** نال най, қамиш, наи зарди борик; наи миёнковок.

Ту низ, эй дилором, чандин манол,
Ки аз нола гаштӣ ба кирдори нол. *Фирдавсӣ*

Чун тунд шавад бод, надорад хатаре коҳ,
Чун тез шавад нор, намонад асари нол. *Муиззӣ*

**НОЛА** ناله **1.** гирья, навҳа; зорӣ; овозе, ки аз рӯи дард ва зорӣ мебарояд.

Замоне баромад, чу омад ба ҳуш,
Ҷаҳон дид бо нолаву бо хурӯш. *Фирдавсӣ*

Тапиданҳои дилҳо нола шуд оҳиста-оҳиста,
Расотар гар шавад ин нолаҳо, фарьёд мегардад.
*Фаррухӣ*

**нолаи гардуннавард** *киноя аз* оҳу нолаи ниҳоят баланд.

Ҳарчанд пояи ту баланд уфтодааст,
Ғофил машав зи нолаи гардуннаварди ман. *Соиб*

**нолаи зор** гирья ва нолаи бо овози баланд, нолаи бисьёр, гирьяи сахт; **нолаи оташнишин** *киноя аз* нолаи пурсӯзу гудоз.

Чӣ имкон аст дил аз ҳалқаи доғат баровардан,
Сипанди базми моро нолаи оташнишин бошад.
*Бедил*

**нолаи сард** оҳи сард, оҳи бадард.

Бас бувад боиси гумномии мо нолаи сард,
Нагузорад, ки ба кӯи ту хабар гарм шавад. *Ваҳид*

**нолаи шабгир** нолаи шабона (то саҳаргоҳ).

Саҳар, ки чун шавад азми раҳилат,
Мабош аз нолаи шабгир ғофил. *Ҷомӣ*

**нола задан** нола кардан, нолидан; 2. овоз, садо, савт; овози ҳазин.

Лаби ёқутрангу нолаи чанг,
Май хушрангу дини зардиҳиштӣ. *Дақиқӣ*

Ҳамон нолаи кӯс бо карраной
Баромад зи даҳлези пардасарой. *Фирдавсӣ*

На гирифтор бувад, ҳар кӣ фиғоне дорад,
Нолаи мурғи гирифтор нишоне дорад.*

**НОЛАГАР** نالهگر *ниг.* **нолапардоз.**

**НОЛАНДАГӢ** نالندگی нолагарӣ, нола кардан.

Зи ноландагӣ чун сабуктар шавад,
Фидои тани шоҳи кишвар шавад. *Фирдавсӣ*

**НОЛАПАРДОЗ** نالهپرداز нолакунанда, зорикунанда, фарьёду фиғонкунанда.

**НОЛАСАНҶ** نالهسنج *ниг.* **нолапардоз.**

**НОЛИДАН** نالیدن **1.** нола кардан, гиристан, навҳа кардан, зорӣ кардан.

Рӯи худ ба тобут мемолид ва зор-зор менолид.
*Абдуллоҳи Ансорӣ*

Менолам аз ҷудоии ту дам ба дам чу най
В-ин турфатар, ки аз ту наям як нафас ҷудо.
*Ҷомӣ*

**нолидани булбул** хониши ҳазини булбул.

Нолидани булбул зи навомӯзии ишқ аст,
Ҳаргиз нашунидем зи парвона садое.*

**2.** шикоят кардан (бо оҳу фиғон).

Эй рӯзгор, ба ҷон омадам зи ғам, бишитоб
Агар бинолам, ҷоист аз ин анову азоб. *Сӯзанӣ*

Агар зердасте дароянд зи пой,
Ҳазар кун зи нолиданаш бар худой. *Саъдӣ*

**3.** фарьёд кардан, садо баровардан, ғалоғула кардан.

Зи нолидани бӯқу бонги сипоҳ
Ту гуфтӣ, ки хуршед гум кард роҳ. *Фирдавсӣ*

**НОЛИШ** نالش нола, оху вох, фарьёду фиғон; **дар нолиш даромадан** нола сар кардан.

Ҳазрати эшон чун ин мешуниданд, бетаваққуф худро ба ҷомахоб афканда, дар нолиш медаромаданд. *Садри Зиё*

**НОЛОИҚ** نالایق номувофиқ, номуносиб, носазовор, ношоиста, номаъқул.

Гуфт: Эй ноқа, чу ҳар ду ошиқем,
Мо ду зид бас ҳамраҳи нолоиқем. *Румӣ*

**ном** نام *асоси замони ҳозираи* **номидан.**

**НОМ** نام **1.** калимае, ки барои муайян кардани шахсе ё чизе кор фармуда мешавад; исм.

Бо кас набигӯй номи ту чист,
Қ-он ном ба ҳар забон дареғ аст. *Анварӣ*

Номи фарвардин наёрад гул ба боғ,
Хона равшан кай кунад номи чароғ.*

**номи номӣ** номи машҳур, номи шӯҳратдор; **2.** *маҷ.* шӯҳрат, овоза.

Ва тоифае ... хони неъмат ниҳода ва дасти карам кушода, толиби номанду мағфират. *Саъдӣ*

Басо номи некӯи панҷоҳ сол,
Ки як номи зишташ кунад поймол. *Саъдӣ*

◇ **ному нанг** обрӯ, эътибор, шараф, номӯс; *муқ.* **нанг (нангу ном).**

Анвариро чу нангу ном бибурд,
Рафту даъвии ному нанг овард. *Анварӣ*

**аз ному нанг фориғ омадан** аз обрӯю эътибор парвое надоштан.

Ҳар кӣ дар завқи ишқ танг омад,
Сахт фориғ зи ному нанг омад. *Шамси Табрезӣ*

**ному номӯс** обрӯ, иззат.

Ному номӯси маликро даршикаст
Қӯрии он кас, ки бо ҳақ дар шак аст. *Румӣ*

**ба номи ...** а) ба исми ..., таҳти сарлавҳаи ..., ба унвони ...; б) ба исми ..., барои ..., махсус барои ...

Маншурро чун мутолиа карданд, ба номи қозӣ Қаромати мазкур буд. *Садри Зиё*

в) ба шарафи ..., ба хотираи ..., ба ёди ...

Салотине, ки ба номи онҳо мувашшаҳ намудаанд, алҳол бар ҳаётанд. *Аҳмади Дониш*

**ном баровардан** (*ё* **даровардан, овардан**) шӯҳрат пайдо кардан, машҳур шудан; **ном бурдан** бо овози баланд номи касеро ба забон овардан; ба таври рӯйхат ном гуфтан; номи касеро ба забон гирифтан, номи касеро зикр кардан; касеро ёд кардан.

Бар он сон, ки Рустам ҳаме ном бурд,
Зи хешони наздик сад баршумурд. *Фирдавсӣ*

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад. *Саъдӣ*

**номи нек бурдан** бо номи нек мурдан.

Дар роҳи ризои дӯст мурдӣ,
Пиндор, ки номи нек бурдӣ. *Шоҳин*

**ном кардан** ном додан, ном мондан, номидан.

Ва мазлумони Систонро ҷудогона нимрӯз боистӣ бад-ин сабаб Нимрӯз ном карданд.
*«Таърихи Систон»*

Моҳро ҳар чӣ, ки ту ном кунӣ, фахр кунад,
Сарвро, каж ту бигӯй, накунад ҳеҷ нафир.
*Шамси Табрезӣ*

**ном ниҳодан** номидан, ном додан, ном мондан.

Ҳокимӣ, ҳар чӣ ту номам ниҳӣ, хушнудам,
Хоки пои ту, ки ҷони ту шакур асту сабир.
*Шамси Табрезӣ*

**ном овардан** *ниг.* **ном баровардан.**

Ва дигар, к-аз ин кор ном оварам,
Чунин лашкареро ба дом оварам. *Фирдавсӣ*

**ном бар ях навиштан** (*ё* **задан, барнигоштан, гумоштан**) фаромӯш кардан; маҳв кардан.

Ман аз васлат фуқаъ то кай кушоям,
Чу ту номам ба ях барменигорӣ. *Анварӣ*

**бар номи** *касе* **зар задан** номи касе, махсусан подшоҳро, бар пули гилло ё нуқра сикка задан.

Ту шоҳи хубониву ман то рӯз бар рухсори ту
Ҳар шаб ба доруззарби ғам бар номи ту зар мезанам. *Анварӣ*

**НОМА** نامه **1.** хат, мактуб, навишта, руқъа.

Номае навишт ба назди кӯтволи Ҳисор ва онро мӯҳр кард. *Авфӣ*

Гӯ макун дарди дили ман, котиб, андар нома дарҷ,
Тоқати ин бор набвад ҳомили мактубро. *Ҷомӣ*

**2.** *фармон, амри хаттӣ, ҳукми хаттӣ.*

Фиристод нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдорею ҳар меҳтаре. *Фирдавсӣ*

**3.** асар, китоб.

Пижуҳандаи номаи бостон,
Ки аз паҳлавонон занад достон. ... *Фирдавсӣ*

**4.** рӯйхат, феҳрист.

Номаи айби касон гирам, ки бархонӣ чу об,
Ним ҳарф аз хомаи худ барнамехонӣ, чӣ суд?
*Авҳадӣ*

◇ **номаи аъмол** *д.* рӯйхати корҳои неку бадест, ки одамон дар умрашон карда бошанд ва гӯё фариштаҳои дасти чапу рост ба ҳисоб гирифта, рӯзи қиёмат ба дасти соҳибашон месупоридаанд.

Дар дилам нақш шуда номи гадоёни дарат,
Пас бувад номаи аъмоли маро мӯҳри қабул.
*Ҷомӣ*

**номаи дил** гузориши аҳволи дил, аҳволи дил.

Ҳоли худ бас табоҳ мебинам,
Номаи дил сиёҳ мебинам. *Убайди Зоконӣ*

**номаи сиёҳ** бадномӣ.

Аз номаи сиёҳ натарсам, ки рӯзи ҳашр
Бо файзи лутфи ӯ сад аз ин нома тай кунам.
*Ҳофиз*

**нома сиёҳ кардан** ба номаи амалҳои худ кирдорҳои бад навиштан; бадкирдорӣ кардан.

Эй ба номӯс ҷома карда сапед
Баҳри пиндори халқу нома сиёҳ. *Саъдӣ*

**НОМАВЗУН** ناموزون **1.** номутаносиб; **2.** бевазн, вайронвазн (оид ба шеър).

Рӯзе Мӯътамад шеъре номавзун ба ман дод.
*Авфӣ*

**НОМАЗБУТ** نامضبوط ноустувор, нопойдор, нопоянда.

Аҳволи мамлакати Хуросон номазбут аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**НОМАМНУН** ناممنون ихтисор нашуда, кам карда нашуда; беҳад, беандоза.

Баъд аз ин аз аҷри номамнун бидеҳ,
Ҳар кӣ хоҳад, гавҳари макнун бидеҳ. *Румӣ*

**НОМАРД** نامرد **1.** нокас, нолоиқ; ноинсоф; **2.** беғайрат; тарсончак.

Дамон Тӯси номарди ноҳушьёр
Чаро лашкар орад ба сӯи ҳисор? *Фирдавсӣ*

Номард занад ҳамеша лофи мардӣ. *Зарбулмасал*

**НОМАРДУМ** نامردم нокас, одами паст, ноодам.

Чу номардум овози мардум шунид,
Миёни хатар ҷои будан надид. *Саъдӣ*

Ҳазар зи сӯфиёни шаҳру диёр,
Ҳама номардуманду мардумхор. *Ҷомӣ*

**НОМАРЗИЯ** نامرضیه *муаннаси* **номарзӣ.**

Ба тадорук ва талофии ин қазияи номарзия иштигол намоям. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМАРЗӢ** نامرضی нописандида, номақбул, нофорам, номатбӯъ.

**НОМАРЪӢ** I نامرئی *диданашаванда, пинҳон, махфӣ.*

**НОМАРЪӢ** II نامرعی риоя накарда, диққат карда нашуда; ба ҷо оварда нашуда.

Аз маросими диловарӣ ва ҷалодат нуктаи номаръӣ нагузошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМАРҒУБ** نامرغوب нофорам, номатбӯъ, нописанд, дилнокаш.

Агарчи марг хобе номарғуб ва осоише нохоҳон аст, ҳар оина хоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОМАСИЁҲ** نامه‌سیاه бадамал, бадкор, табаҳкор, гунаҳгор.

Ман арчи ошиқаму ринду масту номасиёҳ,
Ҳазор шукр, ки ёрони шаҳр бегунаҳанд. *Ҳофиз*

**НАМАЪДУД** نامعدود бешумор, аз ҳад афзун.

Ин ду зулфаш гирифтам аз сари даст,
Чанд карда ҳисоби номаъдуд. *Камоли Хуҷандӣ*

Атфоли номаъдуд дар он воқеа мафқуд гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМАЪМУР** نامعمور нообод, хароб, вайрон.

Заминро як ваҷаб номаъмур надоштанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НОМАҚБУЛ** نامقبول нописанд, номаъқул, ғайри қобили қабул.

Музахрафоти номақбулу натоиҷи табъи номустақими Зардуштро ... сабт намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМАҲРАМ** نامحرم **1.** ғариб, бегона; касе, ки аз вай дилпурӣ нест, касе, ки сазовори маҳрамӣ нест.

Дари лаҳв бикшод бо ҳамдамон
Зи дарду зи ғавғои номаҳрамон. *Низомӣ*

Муддаӣ хост, ки ояд ба тамошогаҳи роз,
Дасти ғайб омаду бар синаи номаҳрам зад. *Ҳофиз*

**2.** касе, ки ба хонаи занон ва ҳавлии дарун даромадани ӯ мумкин нест, касе, ки занон аз ӯ бояд рӯ пинҳон кунанд.

**НОМАҲСУР** نامحصور **1.** бедевор, беҳисор; **2.** *маҷ.* номаҳдуд, беҳадду бешумор, беҳисоб.

Бо ғаноими номаҳсур ба дорулмулки Ғазнин муроҷаат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМБАРДОР** نامبردار номдор, шӯҳратнок, номовар; машҳур, маъруф.

Нигаҳ кард фарзандро Золи Зар,
Бад-он номбардори бозӯру фар. *Фирдавсӣ*

Зи шаш сад фузун буд панҷоҳу панҷ,
Ки пурдур шуд ин номбардор ганҷ. *Саъдӣ*

**НОМВАР** نامور номдор, машҳур, маъруф.

Шунидастам аз номвар меҳтарон
Ҳама достонҳои Ҳомоварон. *Фирдавсӣ*

**НОМДОР** نامدار **1.** машҳур, маъруф, шӯҳратнок; шариф, наҷиб.

Амр аз номдорони асри худ буд. *Авфӣ*

Панҷоҳ тан аз номдорони Макка ва Мадина ба худ ҳамроҳ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** паҳлавон, қаҳрамон, далер.

Бурун рафт бо номдорони хеш,
Гузида, диловар саворони хеш. *Фирдавсӣ*

**НОМЗАД** نامزد **1.** ном бурдашуда, муайян кардашуда, ба назар гирифташуда (барои коре ё шуғле); **2.** арӯсшаванда; **номзад кардан** (*ё* **гардонидан**) а) таъин кардан, ба иҷрои коре муайян намудан.

Яке лашкаре номзад кард шоҳ,
Кашид он гаҳе Тӯр лашкар ба роҳ. *Фирдавсӣ*

Агар қуввати тақрир ва идрок додаанд, ба сафорат номзад гардонад. *Аҳмади Дониш*

б) ба арӯсӣ интихоб кардан; **номзад шудан** (*ё* **гардидан**) а) таъин шудан, барои коре ё касе муайян шудан.

Шуд аз девони қисмат ҳар касеро номзад чизе,
Ману ҷоми сабӯҳӣ, зоҳиду дурди саҳаргоҳӣ. *Ҷомӣ*

б) ба арӯсӣ интихоб гардидан.

Ин турфа арӯси покдомон
Шуд номзади хуҷастаномон. *Ҳилолӣ*

**НОМИДАН** نامیدن ном ниҳодан, ном додан.

**НОМИЯ** I *а.* نامیه *муаннаси* номӣ II.

**НОМИЯ** II *а.* نامیه **1.** қувваи рӯяндагӣ, қувваи рӯиш, қобилияти рӯидан ва болидан.

Ба дори шашҷиҳат андохт мӯҳраи айём,
Маҳалли номия дар чортоқи аркон кард. *Убайди Зоконӣ*

Аз қафаси номия ҷаст бурун рангу бӯ,
Байза шикаст орзӯ, бол кашид обу тоб. *Бедил*

**2.** *маҷ.* наботот.

Рустанӣ баркашида сар ба замин,
Номия гашта эътикофнишин. *Низомӣ*

**НОМОВАР** نام‌آور *ниг.* **номвар.**

Зи гурдони ҷангию номоварон
Чу Баҳрому чун Зангаи Шоварон. *Фирдавсӣ*

**НОМУБОРАК** نامبارک шум, бехосият; бадбахт; бадбахтиовар.

Номуборак хандаи он лола буд,
К-аз даҳони ӯ саводи дил намуд. *Румӣ*

**НОМУВАҶҶАҲ** ناموجه нораво, нописандида, номаъқул,номатбӯъ, дилночасп.

Ба маҳ он рух чаро кунам ташбеҳ,
Тарки ташбеҳи номуваҷҷаҳ беҳ. *Ҷомӣ*

[Кабӯтар] бар фикри нотамому хаёли номуваҷҷаҳи худ вуқуфе тамом ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОМУВОФИҚ** ناموافق мувофиқат накунанда; посозгор.

Эй бахти номусоид, боре ту худ чӣ чизӣ?
В-эй ёри номувофиқ, охир ту бо кӣ моӣ? *Анварӣ*

**НОМУКАРРАР** نامکرر такрорнашаванда, ҳамеша нав, доимо тоза.

Як қисса беш нест ғами ишқу ин аҷаб,
К-аз ҳар забон, ки мешунавам, номукаррар аст. *Ҳофиз*

**НОМУЛОИМ** ناملایم **1.** номӯътадил, ноҳамвор; **2.** нолоиқ, номуносиб; сахт, зифт; дурушт.

Чунки сухан номулоим аст, мабод, ки ба самъи муборак гаронояд. *Аҳмади Дониш*

**НОМУНСИФӢ** نامنصفی ноинсофӣ, беадолатӣ, бедодӣ.

Ба хуну моли мардум чанд кӯшӣ,
Маи номунсифӣ то чанд нӯшӣ! *Носири Хисрав*

**НОМУНТАИШ** نامنتعش беқувват; камҳаракат.

Ин шунидам лек пирӣ муртаиш,
Дастларзон ҷисми ту номунтаиш. *Румӣ*

**НОМУРАТТАБ** نامرتب бетартиб, парешон.

Афъоли ӯ номуҳаззаб ва номураттаб аст. *Авфӣ*

**НОМУРМАД** نامرمد бе рамад, бе дард (дар бораи чашм).

Модеҳи хуршед маддоҳи худ аст,
Ки ду чашмам равшану номурмад аст. *Румӣ*

**НОМУРОД** نامراد ноком, ноумед, ба мурoду мақсад норасида; бадбахт.

Чун муроди номуродон омад, ӯ ҳамвора бод,
Бар муроди ӯ мадор ин гунбади даввoрро. *Ҷомӣ*

**НОМУСОИД** نامساعد мусоидат накунанда, номувофиқ, носозгор.

Эй бахти номусоид, боре ту худ чӣ чизӣ?
В-эй ёри номувофиқ, охир ту бо кӣ моӣ? *Анварӣ*

**НОМУСТАҚИМ** نامستقیم каҷ; *маҷ.* нодуруст, норост; носавоб.

Сухани номустақим мегӯяд. *Авфӣ*

**НОМУСТАҲСАН** نامستحسن нописанд, нофорам, номаъқул.

Ҳеҷ амре номустаҳсан аз ман содир нагардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОМУТАНОҲӢ** نامتناهی бепоён, беинтиҳо, бениҳоят.

Эътимоду истизҳори ман ... ба фазли номутаноҳии ӯ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гуфтам: Дар ин таъриф умури номутаноҳӣ дохил аст. *«Хористон»*

**НОМУШТАБЕҲ** نامشتبه ошкор, сареҳ, возеҳ.

Фикри худро гар кунӣ таъвил беҳ,
Ки кунӣ таъвили он номуштабеҳ. *Румӣ*

**НОМУҚИН** ناموقن яқиннакунанда, қоилнашаванда, боварнакунанда.

Гарчи дар имону дин номуқинам,
Лек дар имони ӯ бас мӯминам. *Румӣ*

**НОМУҲАЗЗАБ** نامهذب тарбиянадида.

Афъоли ӯ номуҳаззаб ва номураттаб аст. *Авфӣ*

**НОМӢ I** نامی номдор, номвар, машҳур, маъруф, овозадор.

Ҷомаи Қаъбаро, ки мебӯсанд,
Ӯ на аз кирми пила номӣ шуд. *Саъдӣ*

Яке аз афозилони номии Хуросон буд, ӯро аз ҷумлаи махсусони амир Алишер мешумурданд. *Восифӣ*

**НОМӢ II** *а.* نامی нумувкунанда, рӯянда, сабзанда; рустанӣ.

Он кӣ таърифаш шаҳаншаҳ худ кунад,
Ҷомиду номиш сад мурвақ занад. *Румӣ*

**НОМӮС** *ю.* ناموس **1.** обрӯ, шараф, қадру иззат; исмат.

Ҳарчанд ба дасти пури Дастон шуд
Номӯс шикаста мулки Тӯронро. *Муиззӣ*

Пардаи номӯси бандагонро ба гуноҳи фоҳиш надарад. *Саъдӣ*

**2.** овоза, шӯҳрат.

Гӯяд: Хоқониё, ин ҳама номӯс чист?
На ҳар кӣ ду байт гуфт, лақаб зи хоқон барад. *Хоқонӣ*

**НОМӮЯ** نامویه зане, ки беш аз як шавҳар надидааст ва ӯро бисьёр дӯст доштааст.

Савлате ӯ дар он сафе н-овард,
Зани номӯя барканад аз мард. *Саноӣ*

**НОМӮҲТАРАЗ** نامحترز дур карданашаванда, раднашаванда, ғайри қобили пешгирӣ.

Пас ба дандон бегуноҳонро магаз,
Фикр кун аз зарбати номӯҳтараз. *Румӣ*

**НОМҶӮ(Й)** نامجو(ی) касе, ки толиби номи нек аст, далер, шуҷоъ.

Писар буд мар-ӯро яке хубрӯй,
Ҳунарманду ҳамчун падар номҷӯй. *Фирдавсӣ*

**НОН** نان **1.** хӯроке, ки ордро хамир карда ва зуволa гирифта дар танӯр мепазанд.

Як ман нон ба се дирам шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**нони самин** нони ғафси фахида.

Қошкин конат накунад орзу,
Нони самин хоҳӣ гирду калон. *Рӯдакӣ*

**нони тиҳӣ** нони хушк, нони бечиз, танҳо нон.

Рӯдаи танг ба як нони тиҳӣ сер шавад,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг. *Саъдӣ*

**нони фахфара** ноне, ки аз сабӯси орди гандум ё ҷав пухта шудааст; ноне, ки аз ҷириши орди гандум ё ҷав, яъне орди аз сабӯс ҳосилшуда, пухта мешавад.

Он яке меҳӯрд нони фахфара,
Гуфт соил: Чун бад-ин дорӣ шара? *Румӣ*

2. *маҷ.* хӯрок, ғизо.

Мудом, эй нури чашмам — Мушфиқӣ, аҳли вафо мебош,
Ҳунарро пеша медору ба зӯри хеш мехур нон! *Мушфиқӣ*

◇ **нони оташрӯй** *киноя аз* офтоб; **нони Харчанг** *киноя аз* Моҳ, ки дар бурҷи Саратон (Харчанг) бошад; **нони ҳалол** ноне, ки ба меҳнат ба даст даровarда шудааст.

Тарсам, ки сарфае набарад рӯзи бозхост
Нони ҳалоли шайх зи оби ҳароми мо. *Ҳофиз*

**нону намак** *киноя аз* меҳмондорӣ ё эҳсоне, ки нисбат ба дигаре карда мешавад.

...Ки эй чашмҳои маро мардумак,
Яке мардумӣ кун ба нону намак. *Саъдӣ*

**ду нони гарму сард** *киноя аз* офтобу моҳ.

Дар матбахи фалак ки ду нон аст гарму сард,
Ғам беҳ наволаи ману хуни ҷигар маро. *Хоқонӣ*

**нон бардоштан** *киноя аз* нон хӯрдан.

Чу нон бардоштӣ, хонро маяндоз,
Намак хӯрдӣ, намакдонро маяндоз. *Ҳилолӣ*

**нон гуфтану ҷон додан** *киноя аз* қаҳтию хушксолии сахт.

Чунон нон кам шавад дар хони даврон,
Ки гӯяд одамӣ нону диҳад ҷон. *Ҷомӣ*

Муяссар нашуд дидани рӯи нон,
Басе халқ нон гуфта доданд ҷон. *Сайидо*

**нон хӯрдану намакдон шикастан** кӯрнамакӣ кардан, ҳақношиносӣ кардан; **нони пухта доштан** дорои ҳама чиз будан.

Сипеҳр нони маро пухта дошт чун хуршед,
Агар чу моҳ ба қурсе мадор доштаме. *Заҳири Форьёбӣ*

**нон дар анбони** *касе* **ниҳодан** касеро аз хона рондан.

Нишастам, то ҳаме хонам ниҳодӣ,
Равам, чун нон дар анбонам ниҳодӣ. *Низомӣ*

**НОНАВАРД** نانورد нолоиқ, он кӣ шоён нест.

Кунун гарон шудаму сарду нонавард шудам,
Аз он сабаб ки ба чизе ҳамебипӯшам вард. *Кисоӣ*

**НОНБО** نانبا *ниг.* **нонво.**

Қавомиё, туӣ шоире, ки мегуфтӣ:
Ба шаҳри шеър манам нонбои нонсухан. *Қавомӣ*

**НОНБОН** نانبان *ниг.* **нонво.**

Чӣ нонҳо пухтаанд, эй ҷон, бурун аз васфи нонбонҳо. *Шамси Табрезӣ*

**НОНВО** نانوا нонпаз; нонфурӯш, хаббоз.

Ин аз ин ҷо гӯяд он хаббозро:
Ин Умарро нон фурӯш, эй нонво. *Румӣ*

**НОНИЮШОН** نانیوشان ногаҳон; бехабар, ношунида

Ногаҳонам дӣ хаёли рӯи ӯ омад ба чашм,
Нониюшон дӯш нӯши васли ӯ омад ба гӯш. *Масъуди Саъд*

**НОНКӮР** نان‌کور кӯрнамак, носипос, ношукр.

Хор дон онро, ки хурмо дидаӣ,
З-он ки бас нонкӯру бас нодидаем. *Румӣ*

**НОНХӮРИШ** نانخورش чизе, ки бо нон хӯрда мешавад, монанди гӯшт, панир, ҷурғот ва ғ.

Яке нонхӯриш ҷуз пиёзе надошт,
Чу дигар касон баргу созе надошт. *Саъдӣ*

Якбора ду нонхӯриш бар хон ниҳода будӣ. *Аҳмади Дониш*

**НОПАДИД** ناپدید ғоиб, пинҳон, диданашаванда.

Яке жарф дарьёст, бун нопадид,
Дари ганҷи розаш надорад калид. *Фирдавсӣ*

Дар миёни меҳнати бисьёр гаштам нопадид,
Аз ғаму андешаи бисьёри ӯ тадбир чист? *Анварӣ*

**НОПАЗИРО** ناپذیرا қабулнакунанда.

Қавми дигар нопазиро туршу хом
Ноқисони сармадӣ таммалкалом. *Румӣ*

**НОПАЙДО** ناپیدا чизе, ки дида намешавад, пинҳон, диданашаванда.

Мақоми васл ноёб аст, роҳи саъй нопайдо,
Чӣ мекардем, ё раб, гар набудӣ норасиданҳо?! *Бедил*

**НОПАРВО** ناپروا бепарво, беғам.

Ёд бод он, ки руҳат шамъи тараб меафрӯхт,
В-ин дили сӯхта парвонаи нопарво буд. *Ҳофиз*

**НОПИДРОМ** ناپدرام нофорам, нохуш, бад, ғайри маъқул, дилночасп.

**НОПИСАНД** ناپسند номаъқул, нофорам, бад; **нописанд омадан** бад вокеъ шудан; бад намудан.

Луқмонро гуфтанд, ки адаб аз кӣ омӯхтӣ?; Гуфт: Аз беадабон, ҳар чӣ аз эшон дар назар нописанд омад, аз феъли он парҳез кардам. *Саъдӣ*

**НОПОЙДОР** ناپایدار 1. сустбуньёд, ноустувор; бевафо.

Ёри нопойдор дӯст мадор,
Дӯстиро нашояд ин ғаддор. *Саъдӣ*

2. бебақо, бедавом, фонӣ.

Ва то ин ҷо аз ҳақиқати матои нопойдори дуньявӣ баршумурдем. *Аҳмади Дониш*

**НОПОК** ناپاک олуда, чиркин; *маҷ.* бадахлоқ, бадкор.

Нишони бадандешу нопок зан
Бигуфтанд бо шоҳу бо анҷуман. *Фирдавсӣ*

Ту пок бошу бародар, мадор аз кас бок,
Зананд ҷомаи нопок гозурон бар санг. *Саъдӣ*

**НОПУХТА** ناپخته 1. чизе, ки пухта нашудааст, хом.

Бихон ҳар чӣ хоҳӣ ва лекин тамом,
Ки нопухта некӯтар аз нимхом. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* одами бетаҷриба, ноозмуда.

**НОР I** نار *шакли кӯтоҳшудаи* **анор.**

Май оварду нору турунҷу биҳӣ,
Зидуда яке ҷоми шоҳаншаҳӣ. *Фирдавсӣ*

Зи бас аҳли ҷаҳон хуни якдигар хӯрданд,
Сари сипеҳр ба нори макида мемонад. *Сайидо*

**НОР** II *а.* نار оташ, шӯълаи оташ.

Писандӣ, ки шаҳре бисӯзад ба нор,
Агарчи сароят бувад дар канор. *Саъдӣ*

На аввал монд, на охир маро дар ишқи он фохир,
Ки ҳаргиз ишқ бом асту муҳаббат мисли нор омад.
*Шамси Табрезӣ*

**нори маҷусӣ** оташи зардуштӣ, оташе, ки оташпарастон барои ибодат меафрӯхтанд; ◇ **аҳли нор** аҳли дӯзах, дӯзахӣ.

Рибохора зи аҳли нор бошад,
Куҷо аз хулд бархурдор бошад! *Носири Хисрав*

**НОРА** ناره забонаи тарозу; санги каппон, санги тарозуи калон.

Зи бас бар сохтани зарраш, ба ҷои модеҳон ҳазмон.
Зи нора бигсалад каппон, зи шоҳин бигсалад палла.
*Фаррухӣ*

**НОРАВОН** ناروان нороиҷ; бебарор; *маҷ.* бад.

Зи кори хеш тааҷҷуб ҳамекунам, ё раб,
Чӣ норавон фурӯбаста корҳо дорам. *Анварӣ*

**НОРАНГ** *ҳ.* نارنگ як меваи мамлакатҳои гарм, ки навъе аз афлесун буда, гирд ва турш аст, пӯсташ ғафс ва зард буда, чуқурчаҳо дорад.

Ҳамеша то ба тиҷорат зи Марву Шаҳҷон кас
Ба сӯи Омулу Сорӣ биёварад норанг.
*Заҳири Форьёбӣ*

**НОРАНҶ||НОРИНҶ** نارنج *шакли арабишудаи* **норанг.**

Монам ба кӯдаке, ки зи норанҷ каффа сохт,
Пиндошт, к-ӯ тарозуи зарри нёр кард. *Хоқонӣ*

**НОРАСИД||НОРАСИДА** نارسید||نارسیده **1.** он кӣ ҳанӯз наомадааст, нарасидааст; **2.** хом, нопухта (дар бораи мева ва ғ.); **3.** хурдсол, ноболиғ.

Чу Афросиёбаш ба Ҳомун бидид,
Шигифтид аз он кӯдаки норасид. *Фирдавсӣ*

Ба пеши ҷавон омаду зад навид
Аз он хубрух духтари норасид. *Савдо*

**4.** *маҷ.* хом, камақл, бо ақли норасо.

Зад шайхи норасида зи ишқи ту таънаам,
Девонаро зи сарзаниши кӯдакон чӣ бок?! *Ҷомӣ*

**НОРАСО** نارسا *ба мақсад нарасанда;* суст, заиф.

Ба зери чарх оҳи норасоро нест таъсире,
Набошад баҳрамандӣ аз нишон тири ҳавоиро.
*Сайидо*

**НОРВАН** ناروَن як навъ дарахти зебои бемеваи серсоя, ки баргҳояш дандонадор буда, чӯбаш хеле сахт аст.

Ман мевадори ҳикматам аз нафси нотиқа
В-эшон зи рӯи номия ҷуз норван наянд. *Хоқонӣ*
Чун норвани ту шохи бед аст,
Ё сурхгулат чаро сафед аст? *Шоҳин*

**НОРВАНҚАД** ناروَنقد он кӣ қаддаш мисли дарахти норван рост ва мавзун аст.

Паридидор ҳуре норванқад,
Дарирафтор ҳуре ёсминхад. *Сӯзанӣ*

**НОРВОН** ناروان *ниг.* **норван.**

Норванкирдорқад аст он, ба лаб чун нордон,
Нордон дорад сиришкам бар фироқи норвон. *Азрақӣ*

**НОРГИЛ** *ҳ.* نارگیل **1.** дарахти чормағзи ҳиндӣ, ки баланд ва ба монанди дарахти хурмост; **2.** меваи ин дарахт, ки калон буда, пӯчоқи ғафсе дорад ва дар даруни он обе ҳаст, ки мисли шир ва ширин аст; ◇ **норгил ба дасти бӯзина аст** *зарб.* чизи хуб дар дасти соҳибаш намешавад.

**НОРДОН** I ناردان донаи анор; шираи анор, оби анор.

Рухонаш чу гулнору лаб нордон,
Зи симин бараш руста ду нордон. *Фирдавсӣ*
Гар дарди дил қавӣ шаваду тоби табфазой,
З-ин гулшакар маҷӯй, аз он нордон маҳоҳ. *Хоқонӣ*

**НОРДОН** II ناردان оташдон.

**НОРДОНА** نارданه **1.** донаи анор; **2.** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Лаби соқӣ чу нӯш нӯш кунад,
Нуқл аз он нордона бистонем. *Хоқонӣ*

**НОРИНҶ** نارنج *ниг.* **норанҷ.**

**НОРИЯ** *а.* ناریه *муаннаси* **норӣ.**

То бидонад, к-он хаёли нория
Дар тариқат нест илло ория. (1) *Румӣ*

**НОРОСТ** ناراست ғайри рост, каҷ.

Агар ростӣ хоҳӣ аз вай, хатост,
Ки нcorrect ҳаргиз нагаштаст рост. *Хоҷу*

**НОРОСТТАБЪ** ناراستطبع каҷтабиат, бадтинат.

Дилам аз сӯҳбати норосттабъон, рӯзгоре шуд,
Гурезон аст чун тире, ки берун аз камонояд.
*Сайидо*

**НОРОСТХӮ** ناراستخو он кӣ ба норостӣ одат кардааст; бадкор, нoрosткор, ҳаромкор.

Савум — каҷтарозуи норостхӯ,
Зи феъли бадаш ҳар чӣ донӣ, бигӯ. *Саъдӣ*

**НОРПИСТОН** نارپستان зан ё духтаре, ки пистонҳояш баромада ва гирд монанди донаи анор бошад.

Бути норпистон ба даст оварад,
Ки бар нори бустон шикаст оварад. *Низомӣ*

**НОРУ** نارو як навъ паррандаи хушовоз монанди булбул.

Гули сурху пари теҳу, гули зарду пари нору,
Ба шеъри ишқ ин ҳар ду, кунанд ин ҳар ду тан даъвӣ.
*Манучеҳрӣ*

**НОРӢ** ناری **1.** мансуб ба нор II; **2.** оташин, шуълавар.

Ҳастанд ҷуз ту ин ҷо устоди шоирон худ
Бо лафзҳои мой, бо табъҳои норӣ. *Манучеҳрӣ*

**3.** ҷаҳаннамӣ, дӯзахӣ.

Ту намедонӣ, ки хасмонат киянд,
Нориён хасми вуҷуди хокиянд. *Румӣ*

**НОРҶИЛ** نارجیل *шакли арабишудаи* **норгил.**

**НОС** *а.* ناس инсон, одам; халқ, мардум, мардумон.

Ба худ чун омадӣ аз хиҷлати нос,
Ба хотир доштӣ он розро пос. *Нозим*

**НОСАБУР** ناصبور бесабр, бетоқат, он кӣ бурдбор нест.

Мард, к-аз сайд носабур афтад,
Тири ӯ аз нишона дур афтад. *Низомӣ*

Рӯзе, ки фироқ аз ту дурам созад,
Дар ҳаҷри рухи ту носабурам созад. *Ҳофиз*

**НОСАВОБ** ناصواب нодуруст, хато.

Аз кирдори носавоб дурӣ ҷӯед. *Авфӣ*

Ҳар кӣ тааммул накунад дар ҷавоб,
Бештар ояд суханаш носавоб. *Саъдӣ*

**НОСАЗО** ناسزا 1. нолоиқ, нопоиста, номуносиб; кори нолоиқ.

Ҳамеша хирадро ту дастур дор!
Бад-ӯ ҷонат аз носазо дур дор! *Фирдавсӣ*

2. бадкирдор; нолоиқ.

Носазоеро, ки бинӣ бахтьёр,
Оқилон таслим кардаңд ихтиёр, ...
Бош, то дасташ бибандад рӯзгор,
Пас ба коми дӯстон мағзаш барор. *Саъдӣ*

3. гапи беҳуда; дашном.

Манъ то кай зи носазои рақиб,
Ҳар чӣ ӯро сазост, мегӯям. *Ҷомӣ*

**носазо гуфтан** ҳарза гуфтан, суханони беҳуда гуфтан; ҳарфи зишт гуфтан, ҳақорат кардан.

Бибӣ-қозӣ аз дашном додан ... дақиқае бознамеистоданд, носазоҳо мегуфтанд. *Садри Зиё*

**НОСАЗОВОР** ناسزاوار нобоб, нолоиқ, номувофиқ; беарзиш, камқимат.

Бад-он бебаҳо носазовор пӯст
Падид омад овои душман зи дӯст. *Фирдавсӣ*

Гарат хӯи ман омад носазовор,
Ту хӯи неки хеш аз даст магзор. *Саъдӣ*

**НОСАРА** ناسره 1. қалбақӣ, норивоҷ, нософ (дар бораи пул).

Ёр мафрӯш ба дуньё, ки басе суд накард,
Он кӣ Юсуф ба зари носара бифрӯхта буд. *Ҳофиз*

Молик ба дираме чанд носара, ки дар киса дошт, Юсуфро аз бародарон харид. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* нолоиқ, паст.

**НОСЕҲ** *а.* ناصح насиҳатгӯй, насиҳатгар, панддиҳанда.

Носеҳон фармуданд, ки чун ба мартабаи салтанат расидӣ, ин ҳама тавозӯъ ҳоҷат нест. *«Равзат-ус-сафо»*

Носеҳо, ақл аз муқимони сари кӯяш маҳоҳ,
Мо ҳама девонаем ин ҷо, касе оқил куҷост? *Ҳилолӣ*

**НОСИПОС** ناسپاس кӯрнамак, ношукр, шукрношинос, ҳақношинос.

Ба иттифоқи хирадмандон саги ҳақшинос беҳ аз одамии носипос. *Саъдӣ*

Носипосро ба худ роҳ мадеҳ. *Зарбулмасал*

**НОСИТУДА** ناستوده *ниг.* носутуда.

**НОСИХ** I *а.* ناسخ порчаи абрешимини зарбофт ё нукрабофт.

**НОСИХ** II *а.* ناسخ 1. лағвкунанда, аз байн баранда.

Дастбурде намуданд, ки носихи достони «Рустами Дастон» ва «Сому Наримон» гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. нусхабардор, нависанда, котиб.

Носихи нусхаи саҳифаи боғ
Қард мансух таблаи аттор. *Убайди Зоконӣ*

**НОСИЯ** *а.* ناصيه пешонӣ; рӯй, чеҳра, симо.

Бар ояте, ки омада дар шони кибриё,
Андар миёни носияи ӯ мубайян аст. *Анварӣ*

Осори саодат ва наҷобат дар носияи ту мушоҳида мекунам. *Авфӣ*

**НОСОЗ** ناساز номувофиқ, нобоб, нолоиқ, нописандида; зишт, бад.

Ба наздики хоҳар хиромид зуд,
Ки он ҷойгаҳ кор носоз буд. *Фирдавсӣ*

Ҳар чӣ ҳаст, аз қомати носози беандоми мост,
Варна ташрифи ту бар болои кас кӯтоҳ нест. *Ҳофиз*

**НОСОЗГОР** ناسازگار номувофиқ, мухолиф; бадбахт, бетолеъ.

Ҷаҳондори хунрези носозгор
Накард эч ёд аз бади рӯзгор. *Фирдавсӣ*

**НОСОЗӢ** ناسازی номувофиқӣ, мухолифат; риштӣ, бадӣ.

Шуд фалак дар садади маъракаи носозӣ,
К-аз дили кӯдаки мо шавқи тамошо бархост. *Соиб*

**НОСОИБ** ناصائب нодуруст, носаҳеҳ, норост.

Қалила гуфт ... Ман аз бидояти ҳол ин ҳама медидам ..., ту, Димна, ба раъи заиф ва тадбири носоиби худ мустазҳир. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОСОЛХӮРДА** ناسالخورده ҷавон.

...! К-аз ин шоҳи носолхӯрда ҷавон
Чароед пурдарду хастаравон. *Фирдавсӣ*

**НОСУР** *а.* ناسور||ناصور захми кӯҳнаи ҳамеша чиркдиҳанда, захми илоҷнопазир.

... Ки чунин дору чунон носурро
Ҳаст дархур аз паи майсурро. *Румӣ*

Ба боғи даҳр бишӯ даст аз тароватн айш,
Ки ҳаст шабнами субҳаш чакидани носур. *Бедил*

**НОСУТ** *а.* ناسوت *д.* олами ҷисмонӣ, дуньё, ин ҷаҳон; инсонӣ, одамӣ; *муқобили* лоҳут.

Маҳрами носути мо лоҳут бод,
Офарин бар дасту бар бозут бод! *Румӣ*

**НОСУТУДА||НОСИТУДА** ناستوده нописандида, номаъқул; бадкор, бадамал.

Гуфт: Дар насли носутудаи мо
Ҳаст як хислат озмудаи мо. *Низомӣ*

**НОСУФТА** ناسفته сӯрох карданашуда; сӯрохнашуда; *маҷ.* беайбу нуқсон.

Зи носуфта гавҳар се духтарш буд,
Набудаш писар, духтар афсарш буд. *Фирдавсӣ*

Як дона ёқути сурх аст ва носуфта аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НОСӢ** *а.* ناسی фаромӯшкунанда, фаромӯшхотир.

Бори дигар сӯхт пар, вопас бичаст,
Боз кардаш ҳирси дил носиву маст. *Румӣ*

**НОТАВОН** ناتوان касе, ки тавоноӣ надорад, суст, заиф, беқувват, беқудрат.

Таҳаммул кун, эй нотавон, аз қавӣ,
Ки рӯзе тавонотар аз вай шавӣ. *Саъдӣ*

Эй чарх, басе ситам ба ҷонам кардӣ,
Бисьёр забуну нотавонам кардӣ. *Савдо*

**НОТАВОНӢ** ناتوانی сустӣ, заъф, беқувватӣ.

**НОТАМОМ** ناتمام нопурра, нокомил; нуқсоннок.

Бар фикри нотамому хаёли номуваҷҷаҳи худ вуқуфе тамом ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОТАР** ناتر хушк, қоқ.

Ду аз оби рӯшан саросар будӣ,
Миёна яке хушку нотар будӣ. *Фирдавсӣ*

**НОТАРОШИДА** ناتراشیده **1.** тарошиданашуда; мӯяш расида.

Фитода дар он паҳн дашти дурушт
Сари нотарошида чун хорпушт. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* дағал, беодоб, хом.

Ба як нотарошида дар маҷлисе
Биранҷад дили ҳушмандон басе. *Саъдӣ*

**НОТИҚ** *а.* ناطق нутқкунанда, гӯянда, гапзананда.

Дар хитоби одамӣ нотиқ будӣ,
Дар навои тӯтиён ҳозиқ будӣ. *Румӣ*

Нотиқ он кас шуд, ки аз модар шунид. *Зарбулмасал*

**НОТИҚА** *а.* ناطقه **1.** *муаннаси* **нотиқ**; **2.** қувваи сухангӯӣ; қобилияти нутқ кардан.

Бас кунам ин гуфтану бошам ба сидқ
Мустамеи нотиқаи ҷонфазо. *Шамси Табрезӣ*

Нотиқаро банд куну ҷамъ бош,
Варна замири ту парешон шавад. *Шамси Табрезӣ*

**НОТУР** *а.* ناطور *ниг.* **нозур.**

Ҷаҳондида пире бар ӯ баргузашт,
Ҳамегуфт хандон ба нотури дашт. *Саъдӣ*

**НОУМЕД** ناامید маъюс, касе, ки умедро аз даст додааст.

Ба ҳангоми талхӣ машав ноумед,
Ки абри сияҳ зояд оби сафед. *Саъдӣ*

**НОФ** ناف **1.** чуқурчаи миёни шикам, ки нишони банди буридашудан сурра аст; **2.** *маҷ.* миёни ҳар чизе; **нофи рӯз** миёни рӯз.

Хаймаи Лайлист дар дашти баёзи мардумак,
Боз нофи рӯз равшан шуд, дили шаб ошкор. *Низомӣ*

**нофи шаб** миёни шаб; **нофи ҳафта** рӯзи сешанбе; ◇ **нофи олам** *киноя аз* шаҳри Макка.

Қадам бар сари н о ф и о л а м ниҳод,
Басо нофа, к-аз нофи олам кушод. *Низомӣ*

**нофи осмон** *киноя аз* қутби фалак; **ноф буридан** (*ё* **задан, гирифтан**) *ба чизе* умр ба сар бурдан бо чизе мас. бо шодӣ ё бо ғам.

Нофи маро ба нағмаи ишрат буридаанд,
Чун най намезанам нафасе бе таронае. *Соиб*

**нофи ману ту ба ҳам набуридаанд** маҷбур нестем, ки ҳамеша бо ҳамдигар як ҷо бошем.

Чун тира шуд акнун маи софи ману ту,
Модар на ба ҳам бурид нофи ману ту. *Азрақӣ*

**ноф бар замин гузоштан** (*ё* **ниҳодан**) дигар шудани вазъияти аъзоҳои даруни шикам дар натиҷаи бардоштани бори вазнин; зӯр омадан.

Мегузорад ноф аз хуршеди тобон бар замин,
Гар фалак бардорад ин боре, ки бар дӯши ман аст. *Соиб*

**ноф бар ғам задан** вақти зиёди умрро бо ғаму ғусса гузарондан.

Нофи ту бар ғам задам, ғам маҳӯр, Хоқониё!
К-он, ки ҷаҳонро шинохт, ғамкада шуд ҷони ӯ. *Хоқонӣ*

**НОФА** نافه халтачаи мушкдор, ки аз нофи оҳу ҳосил мешавад; хушбӯии аз нофи оҳу тайёр кардашуда.

Сунбул сари нофа боз карда,
Гул даст ба ӯ дароз карда. *Низомӣ*

◇ **нофа кушодан** хушбӯй паҳн кардан.

Аз зулфи ту нофаҳо кушодем,
В-аз лаъли ту шурбҳо кашидем. *Анварӣ*

**нофаи мушкро чи тару чи хушк** *зарб.* тарию хушкӣ хушбӯии мушкро кам намекунад.

**НОФАКУШО||НОФАГУШО** نافه گشا||نافه کشا паҳнкунандаи хушбӯй, мушкбӯ, хушбӯ.

Зи баҳри зинату зеби мухаддароти фалак
Замона нофагушо шуд, сипеҳр — ғолиясо. *Убайди Зоконӣ*

**НОФАРЗОН** نافرزان *беилм; беақл, бехирад, нодон.*

Мухолифони ту бефарраҳанду бефарҳанг,
Муодиёни ту нофарруханду нофарзон. *Баҳромӣ*

**НОФАРМОН** نافرمان итоатнакунанда, саркаш.

Чун муддате чанд баромад, духтар бадхӯ буд ва ситезаҷӯй ва нофармон. *Саъдӣ*

**НОФАРРУХ** نافرخ безеб, зиштрӯ.

**НОФАРРУХАХТАР** نافرخ اختر бадбахт, бетолеъ, манҳус.

Аз ин нофаррухахтар меҳаросам,
Қиёси талъаташро мешиносам. *Низомӣ*

**НОФАРҲАХТА** نافرهخته бадхӯй ва зиштрӯй, густох ва беодоб.

Зишту нофарҳахтаву нобихрадӣ,
Одамирӯию дар ботин дадӣ. *Тайёни Марғазӣ*

**НОФАРҶОМ** نافرجام бенатиҷа, беасар, бефоида; бадоқибат.

Бода дардеҳ, чанд аз ин боди ғурур,
Хок бар сар нафси нофарҷомро! *Ҳофиз*

**бахти нофарҷом** толеи бад, бахти бад.

Ин ду чизам бар гуноҳ ангехтанд:
Бахти нофарҷому ақли нотамом. *Саъдӣ*

**НОФАЧИН** نافه‌چین чинандаи хушбӯй, хушбӯибахш.

Насими баҳорӣ дар ақсои Чин
Шуд аз нофи оҳуи Чин нофачин. *Хоҷу*

**НОФАҲМ** نافهم нодон, беақл.

Дарс агар мушкил бувад, нофаҳмро хоб оварад.*

**НОФЕЪ** *а.* نافع фоиданок, судманд, манфиатнок, бофоида.

Хайрот баъзе шариф бувад ва баъзе мамдӯҳ ва баъзе нофеъ. *Насириддини Тӯсӣ*

Ва оби вай нофеътарин ва сабуктарини обҳост. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОФИЗ** *а.* نافذ ҷоришаванда, ба таври қатъӣ иҷрошаванда.

Бар азимати нофиз аз он ҷо барнишаст. *Авфӣ*

Агар ҳалок писандӣ вагар бақо бахшӣ,
Ба ҳар чӣ ҳукм кунӣ, нофиз аст фармонат.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОФИР** *а.* نافر нафраткунанда; раманда, тарсанда.

Ҷавоне хирадманд аз фунуни фазоил ҳаззе вофир дошт ва табъе нофир, чунон ки дар маҳофили донишмандон нишастӣ, забони сухан бибастӣ. *Саъдӣ*

**НОФИХ** *а.* نافخ пуфкунанда, даманда.

Дар он шаҳр сокини доре ва нофихи норе намонд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**НОФӢ** *а.* نافی нафйкунанда; дуркунанда, радкунанда.

Завъи ҷон омад, намонд, эй мустазӣ,
Лозиму малзуму нофӣ(ю) муқтазӣ. *Румӣ*

**НОХАЛАФ** ناخلف ноасл, разил; фарзанди ноқобил, касе, ки шоёни падару модари худ нест.

Дареғаш маҳӯр бар ҳалоку талаф,
Ки пеш аз падар мурда беҳ нохалаф! *Саъдӣ*

Падарам равзаи ризвон ба ду гандум бифрӯхт,
Нохалаф бошам, агар ман ба ҷаве нафрӯшам.
*Ҳофиз*

**НОХАШ** ناخوش *ниг.* **нохуш.**

**НОХАШӢ** ناخوشی *ниг.* **нохушӣ.**

**НОХИРАДМАНД** ناخردمند нодон, беақл.

Ба дониш, ки бо куниш ёр нест,
Ба ҷуз нохирадмандро кор нест. *Ҷомӣ*

**НОХОНДА** ناخوانده **1.** касе, ки дарс на хондааст; **2.** даъватнашуда, таклифнашуда.

Маро гуфт: Меҳмони нохонда хоҳӣ
Қамарчеҳри қофи муқаввас ҳавоҷиб. *Манучеҳрӣ*

**НОХОСТ** I ناخاست касе, ки аз ҷояш хеста наметавонад, замингир, оҷиз, нотавон.

**НОХОСТ** II ناخواست *талабнашуда, хостанашуда*; ба нохоҳ, аз ғайри хоҳиш ва талаб.

Салла бар сар-бар дарахтистонашон
Пур шудӣ нохост аз мевафишон. *Румӣ*

Нохостро баҳона басест. *Зарбулмасал*

**НОХОҲ** ناخواه бемайл, беирода, талабнакарда.

Он кӣ оқил буд, азми роҳ кард,
Азми роҳи мушкили нохоҳ кард. *Румӣ*

**НОХУБ** ناخوب бад, зишт.

Чӣ нохуб аст дидори бузургон,
Шудан чун Юсуф андар ҷанги гургон.
*Носири Хисрав*

**НОХУДО** ناخدا киштибон, киштирон, ронандаи киштӣ.

Зи тахтапораам, эй нохудо, чӣ мепурсӣ?
Фалак кашида зи гирдоб бар канорам сахт. *Бедил*

Эй нохудо, ту лангари киштӣ зи сабр кун,
Баҳри муҳити ишқ аҷаб бекарона аст. *Туғрал*

**НОХУДОТАРС** ناخداترس касе, ки аз худо наметарсад.

Саб(б)оҳон биронданд киштӣ чу дуд,
Ки он нохудо нохудотарс буд. *Саъдӣ*

**НОХУДОЙ** ناخدائی киштибонӣ, киштиронӣ.

Бад-ин маллоҳию ин нохудой
Аз ин гирдоб кай ёбӣ раҳоӣ? *Убайди Зоконӣ*

**НОХУН** ناخن **1.** моддаи шохӣ, ки дар нӯги ангуштон мерӯяд.

Бизад дасту ҷома бидаррид пок,
Ба нохун ду рухро ҳамекард ҷок. *Фирдавсӣ*

**2.** чанголи ҳайвоноти дарранда ва мурғон.

Бар рӯи мунъимон ғазаболуда кун нигоҳ,
Бо ин гурӯҳ нохуни шеру паланг бош! *Сайидо*

◇ **нохуни париён** навъе аз садафи хушбӯй, ки ба нохун монанд аст ва онро барои тайёр кардани давоҳо ба кор мебаранд, нохуни дев ё нохуни бӯё низ меноманд.

Ин карам бин, ки аз дилат хафақон
Бурда холиқ зи нохуни париён. *Ҳаким Давоӣ*

**нохуни рӯз** *кинояаз* офтоб.

Баранд нохунаи чашми шаб ба нохуни рӯз,
Кунанд нохуни рӯз аз ҳинои субҳ хизоб. *Хоқонӣ*

**нохуни хома** нӯги қалам; **нохун ба дандон мондан** а) *кинояаз* афсӯс ва таассуф хӯрдан; б) *кинояаз* дар ҳайрат мондан.

Бад-эшон аз ғанимат дод чандон,
Ки халқе монд аз он нохун ба дандон. *Низорӣ*

**НОХУНА** ناخنه гӯштпорае, ки дар гӯшаи чашм падид омада, рафта-рафта тамоми чашмро фаро мегирад; хира шудани мардумаки чашм, катаракта.

Чашми беҳӣ мадор, ки дар чашми рӯзгор
Он нохуна, ки буд, бадал шуд ба устухон. *Хоқонӣ*

**НОХУНПЕРО(Й)** ناخن‌پیرا(ی) **1.** нохунгирак, қайчии хурд.

Нохуни ман дароз шудааст ва мӯҳтоҷам ба нохунперое. *Авфӣ*

**2.** сартарош; ҳаҷҷом.

**НОХУШ||НОХАШ** ناخوش **1.** бемор, бадҳол; дилтанг; **2.** *бад*, нофорам.

Қасеро, ки андеша нохаш бувад,
Бад-он нохушӣ рои ӯ каш бувад. *Фирдавсӣ*

Гуӣ раги ҷон мегусалад захмаи носозаш,
Нохуштар аз овозаи марги падар овозаш. *Саъдӣ*

**НОХУШӢ||НОХАШӢ** ناخوشی **1.** беморӣ, бадҳолӣ; дилтангӣ; **2.** бадӣ, нофорамӣ.

Ҳар замон ин замонаи тавсан
Айш бар ман ба нохушӣ дорад. *Адиб Собир*

**НОЧАРОН** ناچران гурисна, гушна.

Ба кӯҳе дуруст ин замон бо сарон
Ду дида пур аз обу лаб ночарон. *Фирдавсӣ*

**НОЧАХ||НОЧИХ** ناچخ табарзин; найзаи майда.

Ғуломонро фармудӣ, то даромаданди ва ба шамшеру ночах пора-пора карданди.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Расиду зад он ҳарбаи номдор,
Писар ночахе хӯрд аз ӯ устувор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НОЧИЗ** ناچیز ҳеҷ чиз, ҳеҷ; *маҷ.* нест, нобуд; **ночиз гардонидан** нест кардан.

Ҳамаро ночиз ва мунҳадим гардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ночиз шудан** (*ё* **гаштан**) *а*) маҳв шудан, аз байн рафтан, мурдан, нест шудан.

Чун он рўшноӣ баромад баробари торикӣ, торикӣ ночиз гашт. *«Таърихи Систон»*

Чу ночиз шуд ҷодуи хирасар,
Малик офарин хонд бар додгар. *Хоҷу*

б) вайрон шудан; хароб шудан; в) беқадр шудан.

Зи Хисрав рў мапеч, ар гашт ночиз,
Хаёле ҳаст, агар ҷон нест ўро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**НОЧИХ** ناچخ *ниг.* **ночах.**

**НОЧОР** ناچار ногузир, лоилоҷ, маҷбуран, ҳоху ноҳоҳ.

Ба латофат чу барнаёяд кор,
Сар ба беҳурматӣ кашад ночор. *Саъдӣ*

**НОЧОҚ** ناچاق нохурсанд.

Мудом табъи ман аз ваҷҳи ёр ночоқ аст,
Ки субҳу шом рафиқи рақиби айғоқ аст. *Шоҳин*

**НОШАВ** ناشو чизи ношуданӣ, чизи ғайри мумкин.

**НОШИКЕБ** ناشکیب бесабр, бетаҳаммул; беқарор.

Бибояд бар ин буд ҳамдостон,
Ки ман ношикебам бад-ин достон. *Фирдавсӣ*

**НОШИНОС** ناشناس ноошно, ношинохт, бегона; *маҷ.* бетаҷриба, бехабар.

В-агар нуқраандуда бошад нуҳос,
Тавон харҷ кардан бари ношинос. *Саъдӣ*

**НОШИНОХТ** ناشناخت ношинос, шинохтанашаванда, касе, ки ҳеҷ кас ўро намешиносад; бегона.

В-онро, ки бар муроди ҷаҳон нест дастрас,
Дар зодбуми хеш ғариб асту ношинохт. *Саъдӣ*

**ношинохт шудан** пинҳон шудан, рў пинҳон кардан.

Рафт Ҷўҷӣ чодиру рўбанд сохт,
Дар миёни он занон шуд ношинохт *Румӣ*

**НОШИР** *а.* ناشر нашркунанда, парокандакунанда, паҳнкунанда.

Ҳоҷаташ н-ояд, ки ғайре нашри фазли ў кунад,
З-он ки доим ҳиммати ў фазли ўро ношир аст. *Муиззӣ*

**НОШИТО** ناشتا гуруснагӣ, аз пагоҳӣ чизе нахўрдан.

Шўробаҳои бемазаи нохуш андар ў
Ҳамчун даҳони соҳиби иллат ба ношито. *Муиззӣ*

**ношито шикастан** тахтўл кардан, пагоҳӣ андак чиз хўрдан.

**НОШИТОМАНИШ** ناشتامنش одами гурусна.

Нон махўр пеши ноштиманишон,
В-ар хўрӣ, ҷумларо ба хон бинишон! *Низомӣ*

**НОШИТОШИКАН** ناشتاشکن касе, ки тахтўл мекунад, касе, ки ношто мекунад.

Сина аз доғ ношитошикан аст,
Чок то рўзии гиребон аст. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**НОШИТОӢ** ناشتائی **1.** тахтўл, субҳона, хўроке, ки пагоҳӣ мехўранд; **2.** ба ношто, аз пагоҳӣ чизе нахўрда.

Ба такрори сухан роғиб чароӣ?
Махўр об аз паи ҳам ношитоӣ. *Нозим*

**НОШИФ** *а.* ناشف ҷазбкунанда, ба худ кашандаи чизе (махсусан обро).

Чун шуд он ношиф зи нашфи бехи хад,
Н-ояд он сўе, ки амраш мекашад. *Румӣ*

**НОШОД** ناشاد нохурсанд, андўҳгин, ғамгин, маҳзун, хафа.

Зиндагӣ бар гардан афтодаст, Бедил, чора чист?
Шод бояд зистан, ношод бояд зистан. *Бедил*

Фаровон зи ҳар мояе ёд кард,
Дили мард аз ин ғусса ношод кард. *Савдо*

**НОШОИСТ||НОШОИСТА** ناشایست||ناشایسته нолоиқ, номуносиб, нодуруст, бад.

Агар аз шумо ношоисте дар вуҷуд ояд, ба ҳеҷ ваҷҳ узри шумо қабул нохоҳад буд. *Авфӣ*

**НОШПОТӢ** ناشپاتی мевае аз ҷинси нок ва мурўд.

Ва дар ин чаҳорбоғҳо меваҳои алвон фаровон аз ношпотӣ ва бодом ва фундуқ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**НОШУСТА** ناشسته шустанашуда, пок карда нашуда; ◇ **тифли ношуста кўдаки навзод.**

**НОШУСТАРУ(Й)** ناشسته‌رو(ی) **1.** касе, ки рўяш ношуста аст.

Об ҳаст аз баҳри ҳар ношустарўй,
Ғар ту ҳам ношустарўӣ, об ҷўй. *Аттор*

**2.** *киноя аз* одами палид, нокас.

Чанд бошад ҳамчу оби равшанат
Рўи ҳар ношустарўе диданат. *Аттор*

Даври муште ҷоҳили ношустарўй андар гузашт,
Давр даври Юсуф аст, он подшоҳи бандавор. *Саноӣ*

**НОШӢ** *а.* ناشی **1.** пайдо, пайдошаванда.

В-ин тафовут дар ин салоҳу халал
Ҳаст ношӣ зи ихтилофи маҳал. *Ҷомӣ*

**2.** навкор, бетаҷриба, хом, нодон.

**НОЭМИНӢ** ناایمنی беқарорӣ.

Дари тазаллуме зад, ки се сол беш мегузарад, фавҷи ноэминӣ бар соҳати он қалъа ҷилварези тохтан аст. *Бедил*

**НОҒЎШ** ناغوش сар ба об фурў бурдан, ғўта кардан, ғўта задан; **ноғўш хўрдан** ғўта задан.

Гирди гирдоб магард, арт наёмўхт шино,
Ки шавӣ ғарқа, чу ногоҳе ноғўш хўрӣ. *Лабибӣ*

**НОЙ** نائی найзан, найнавоз, касе, ки най менавозад, навозандаи най.

Ниҳода падар чанг дар нои хеш,
Писар чангию ноӣ овард пеш. *Саъдӣ*

**НОҚА** *а.* ناقة шутури мода.

Ҷумларо бифурўхтам ва ноқае харидам. *Авфӣ*

Мапсанд зи асбоби ситам бар дили дарвеш,
То ноқа зи бори зару симат нашавад реш. *Бедил*

◇ **ноқаву ҷамале дар кор надоштан** (*ё* **набудан**) *киноя аз* ғараз ва фоидае надоштан дар коре.

Ва бидонад, ки моро дар ин кор ноқаву ҷамале набудааст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**НОҚАВОМ||НОҚИВОМ** ناقوام нопойдор, ноустувор, ноқоим.

Бо дарду доғ зист дар ин даҳри ноқавом. *Хоқонӣ*

**НОҚИД** *а.* ناقد **1.** саракунандаи пул, касе, ки пули сараро аз пули носара ҷудо мекунад; **2.** *маҷ.* касе, ки хубу бади чизеро ҷудо карда метавонад.

Эй хоҷа, эй ки ноқиди тақдир дар азал
Зоти туро зи ҷумла ҷаҳон эхтисоб кард.
*Убайди Зоконӣ*

◇ **ноқиди сухан** саракунандаи сухан, мунаққид, танқидчӣ, суханфаҳм.

Бояд ки шоир ... ба ҳеҷ ҳол ба гуфта ва пардохтан худ эътимод накунад, то вақте ки онро ба ноқидони сухан ва дӯстони фозили мушфиқ арз надорад. *Шамси Қайс*

**НОҚИЛ** I *а.* ناقل касе, ки чизеро аз ҷое ба ҷое мебарад, нақлкунанда.

**НОҚИЛ** II *а.* ناقل ҳикояткунанда, нақлкунанда.

Дар шаъни ҳиммати ӯст шеъри низом, алҳақ,
Мақсуди ӯ ҳамин аст, ман дар миён ноқил. *Савдо*

**НОҚИС** *а.* ناقص нотамом, нопурра, нуқсондор, камбудидор; *муқобили* **комил** 1.

Миқдори шаб аз рӯз фузун буд, бадал шуд:
Ноқис ҳама инро шуду зоид ҳама онро. *Анварӣ*

Камол аст дар нафси инсон сахун,
Ту худро ба гуфтор ноқис макун. *Саъдӣ*

**НОҚИСХИРАД** ناقص‌خرد камақл, беақл, нодон.

Наметарсӣ, эй гурги ноқисхирад,
Ки рӯзе палангет аз ҳам дарад. *Саъдӣ*

**НОҚОБИЛ** ناقابل белаёқат, беқобилият; беақл.

Ҳеҷ суде накунад тарбияти ноқобил,
Гарчи барат ниҳӣ аз халқи ҷаҳон миқдораш. *Ҷомӣ*

**НОҚУР** *а.* ناقور шайпур, карнай, сурнай; **ноқури кул(л)** *д.* сури Исрофил, сурнае, ки гӯе ҳар гоҳ Исрофили фаришта навозад, қиёмат мешавад.

Нолаи сурнову таҳдиди дуҳул
Чизаке монад бад-он ноқури кул. *Румӣ*

**НОҚУС** ناقوس зангӯлаи калисо, зангӯлаи ибодатхонаи насоро.

Гар хирқаву хонақоҳу шайхе набувад,
Ноқусу калисиёву зуннор бас аст. *Хайём*
Туву тасбеҳу мусаллову раҳи зӯҳду вараъ,
Ману майхонаву ноқусу раҳи дайру куништ. *Ҳофиз*

**НОҲАМВОР** ناهموار **1.** пурнишебу фароз, нотахт.

Ба як соат туро манзил расонад,
Агарчи роҳ ноҳамвор бошад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** *маҷ.* ноахл, нопок.

Модар аз фарзанди ноҳамвор хиҷлат мекашад. *Соиб*

◇ **рӯзгори ноҳамвор** *киноя аз* зиндагонии номусоиди пурҳаводис.

**НОҲАМВОРӢ** ناهمواری **1.** пурнишебу фароз будан, нотахт будан.

Нолаи об аз ноҳамвории замин аст. *Зарбулмасал*

**2.** ношоистагӣ; номусоидӣ, нодурустӣ, номувофиқӣ.

Марди косиб, к-аз машаққат мекунад кафро дурушт,
Бахри ноҳамвории нафси дағал сӯҳонгар аст. *Ҷомӣ*

**НОҲАМОЛ** ناهمال беназир, беҳамто, бемислу монанд.

Ба Руҳҳом гуфт ин бади ноҳамол:
Далеру сабуксар маро буд ҳол. *Фирдавсӣ*

**НОҲАМУЛӢ** ناحمولی бесабрӣ, бетоқатӣ.

Ноҳамулӣ(-и) анбиёро з-амр дон,
В-ар на ҳаммол аст бадро ҳилмашон. *Румӣ*

**НОҲАНҶОРӢ||НОҲИНҶОРӢ** ناهنجاری каҷравӣ аз роҳи рост; бадкирдорӣ.

Он зан ба бадкорӣ ва ноҳанҷорӣ маъруф буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОҲАҚ** ناحق норост, нораво, дурӯғ, носаҳеҳ.

Мо нагӯем баду майл ба ноҳақ накунем,
Ҷомаи кас сияҳу далқи худ азрақ накунем. *Ҳофиз*

**НОҲАҚШИНОС** ناحق‌شناس кӯрнамак, носипос, бевафо.

Дун аст ва бесипос ва сифла ва ноҳақшинос, ки ба андак тағйири ҳол аз махдуми қадим баргардад ва ҳаққи неъмати солҳо дарнавардад. *Саъдӣ*

**НОҲИБ** *а.* ناهب гиранда, рабоянда; ғораткунанда, ғоратгар.

Ҷаммош бад-он ду чашми айёр,
Қаллош бад-он ду зулфи ноҳиб. *Анварӣ*

**НОҲИД** *а.* ناهید *нуҷ.* сайёраи Зӯҳра.

Ноҳид чун уқоби туро дид рӯзи сайд,
Гуфто: Дуруст Ҳорут аз банд раста шуд. *Дақиқӣ*

**НОҲИНҶОРӢ** ناهنجاری *ниг.* **ноҳанҷорӣ.**

**НОҲИФОЗ** ناحفاظ **1.** бепӯшиш, бепарда; **2.** *маҷ.* бешарм, беҳаё; фосиқ, бадкирдор.

Шаби одина рафт дар масҷид
Ончунон ноҳифозе аз сари ҷид. *Саноӣ*
Он ноҳифози бешарм, ки муроди ӯ аз ман ҳосил нашуд, ... эшонро [тӯтиёнро] ин сухан омӯхта.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НОҲИЯ** I || **НОҲИЯТ** *а.* ناحیه||ناحیت мамлакат, кишвар; вилоят.

Шоҳ бад-он ноҳияи сайдьёб
Дид деҳе чун дили душман хароб. *Низомӣ*
Ҳар вақт ҳарб кардандӣ ва вилояте ва ноҳияте бигирифтандӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НОҲИЯ** II *а.* ناهیه манъ, манъи қатъӣ, қадаған.

**НОҲОР** ناهار аз пагоҳирӯзӣ чизе нахӯрда, таҳтӯл накарда, ношито накарда, гурусна.

Ниҳоданд хону бихандид шоҳ,
Ки ноҳор будӣ ҳамоно ба роҳ. *Фирдавсӣ*

**НОҲУЗУР** ناحضور беҳузур, бероҳат, мушаввашхотир, он кӣ аз ҳузуру ҳаловат маҳрум аст.

Зи сармо бувад нонво ноҳузур,
Ниҳода чу нон пушти худ дар танӯр. *Сайидо*

**НОҲУШИВОР** ناهشیوار *ниг.* **ноҳушьёр.**

... Ки тухме, ки киштӣ бад-ин рӯзгор,
Туро дод, эй ноҳушивор, бор. *Фирдавсӣ*

**НОҲУШМАНД** ناهوشمند беҳирад, беақл.

Бифармуд, к-ӯро ба зиндон баранд,
Ба наздики ноҳушмандон баранд. *Фирдавсӣ*

**НОҲУШЬЁР** ناهشيار нофаҳм, камақл.

Чунин гуфт, к-эй Рахши ноҳушьёр,
Кӣ гуфтат, ки бо шер кун корзор? *Фирдавсӣ*

**НОҲӢ** *а.* ناهى манъкунанда, наҳйкунанда, боздоранда.

Ислоҳи мамлакатро килки ту буд омир,
Ифсоди мамлакатро теғи ту буд ноҳӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**НОҶАВОНМАРД** ناجوانمرد бешараф, беномус, бадсиришт.

Дашном ба аҳли Куфа медод, ки, эй ноҷавонмардон, ҷаро боз истодед?! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НОҶЕЪ** *а.* ناجع таъсиркунанда, муассир, таъсирбахш; **ноҷеъ омадан** таъсир кардан.

Истеъмоли адвияи муфрада ва мураккаба мутлақо нофеъ ва ноҷеъ наёмад. *«Равзат-ус-сафо»*

**НОҶИНС** ناجنس нокас, номард, разил, паст.

Нахуст мавъизаи *пири суҳбат ин ҳарф* аст,
Ки аз мусоҳиби ноҷинс эҳтироз кунед. *Ҳофиз*

**НОҶӢ** *а.* ناجى наҷотьёбанда, халосшаванда; наҷотьёфта.

Ту намедонӣ, ки аз ҳар ду кии?
Ғарқаи андар сафар ё ноҷии. *Румӣ*

Асои Нӯҳи ноҷӣ ба дасташ дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**НУБОҲ** *а.* نباح ав-ав кардан, ак-ак кардан, аккос задани саг.

Зи вайронаи орифи жандапӯш
Якеро нубоҳи саг омад ба гӯш. *Саъдӣ*

**НУБУВВАТ** *а.* نبوت пайғамбарӣ; *маҷ.* эъҷоз, мӯъҷизанамоӣ, мӯъҷиза нишон додан.

Ман намедонам, ки ин ҷинси суханро ном чист,
Не нубуввват метавонам гуфтанаш, не соҳирӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУВВОБ** *а.* نواب **1.** *ҷ.* ноиб; **2.** ҳокимони мусулмон дар Ҳиндустон; **3.** гумоштагон; ходимон.

Нуввобони дарбор наёмадани ӯро гӯшзади амир гардониданд. *Садри Зиё*

**НУВИД||НУВЕД** نويد *ниг.* **навид.**

**НУДАМО** *а.* ندما *ҷ.* **надим.**

**НУДБА** *а.* ندبه гирья, нола; гирья кардан, нола кардан; ба мурда навҳа кардан.

Сағиру кабир, амиру маъмур, фақиру ғанӣ дар ин мотам навҳа зада, нудба ба авҷи иллийин расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**НУДРАТ** *а.* ندرت гоҳ-гоҳ ва кам воқеъ шудан, **иттифоқ,** тасодуф; **ба нудрат** гоҳе, тасодуфан, баъзан, кам; **ба ҳукми нудрат** аз рӯи иттифоқ ва тасодуф, гоҳ-гоҳ, аз ғайри чашмдошт.

Ва аз уқало он кӣ ба ҳукми нудрат ба ҷоҳу мукнат расидааст, худ лаззату ҳаловат надид.
*Аҳмади Дониш*

**НУЗЛ** *а.* نزل он чӣ барои меҳмон тайёр мекунанд, хӯрданиҳое, ки пеши меҳмон мегузоранд; зиёфат.

Ниҳоданд нузли зи ғоят бурун,
Зи ҳар пухтанӣ пухта аз чанд гун. *Низомӣ*

Мо нузли меҳмон ба беҳтарин ваҷҳе сохтаем.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУЗУЛ** *а.* نزول фуруд омадан, поён рафтан, поин омадан.

Харобтар зи дили ман ғами ту ҷой наёфт,
Ки сохт дар дили тангам қароргоҳи нузул. *Ҳофиз*

Эй мусофир, ин манзилро ба шарафи нузул мушарраф сохтӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУЗУР** *а.* نذور *ҷ.* **назр.**

**НУЗУРОТ** *а.* نذورات *ҷ.* нузур, *яъне ҷамъулҷамъи* **назр.**

Нузуроти бисьёре ба ҷаноби мумайиз медоданд, ки ба шукронаи саломатии ман ба мустаҳиққонаш расон. (2) *Садри Зиё*

**НУЗҲАТ** *а.* نزهت **1.** покизагӣ, беайбӣ, дурӣ аз айб; некӯӣ.

Қасри фирдавс, ки ризвонш ба дарбонӣ рафт,
Манзаре аз чамани нузҳати дарвешон аст. *Ҳофиз*

Нузҳати кӯят барад равнақи гулзорро,
Шӯҳраи ҳуснат дарад пардаи асрорро. *Туғрал*

**2.** хушҳолӣ, хурсандӣ.

Омад баҳори хуррам бо рангу бӯи тиб,
Бо сад ҳазор нузҳату орониши аҷиб. *Рӯдакӣ*

Гуфтам: Барои нузҳати нозирон ва фусҳати ҳозирон китоби «Гулистон»-е тасниф тавонам кард.
*Саъдӣ*

**НУЗҲАТГОҲ||НУЗҲАТГАҲ** نزهتگاه||نزهتگه оромишгоҳи дилкушо, ҷои хушҳаво ва форам.

Хиромон Хисраву Ширин шабу рӯз
Ба ҳар нузҳатгаҳе шоду дилафрӯз. *Низомӣ*

Аршошиёнӣ баъд аз тафарруҷи нузҳатгоҳи Кашмир озими сайри Қобул шуд. *«Таърихи Фариштa»*

**НУЗҶ||НАЗҶ** *а.* نضج расидан(-и мева); пухта шудани чизе, пазиш.

Баъд аз эҳтибос дар ҷавфи кӯҳ муддатҳо нузҷ ёфта, маншаи такаввуни аҳҷори қимат гардад.
*Аҳмади Дониш*

**НУКАТ** *а.* نكت *ҷ.* **нукта.**

**НУКОТ** نكات *аслаш* **никот.**

**НУКС** *а.* نكس *тиб.* баргаштани беморӣ.

...Ҳамчун беморӣ, ки чун нукс кунад, ба хатар бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар ин вақт, ки аз Сова равон шуд, дар роҳ сурати нуксе рӯй намуд, боз оризаи мараз муставлӣ гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**НУКТА** *а.* نكته сухани покиза, гапи латиф, ҷумла ва иборае, ки бо рамзу ишора ифода мешавад.

Эй фитратат ба сина чу дар обгина май,
В-эй нуктаат ба хома чу дар нобзан газак. *Шоҳин*

**нуктаи ғарро** сухани фасеҳ ва равшан; **нукта гирифтан** *бар касе, чизе* айбҷӯӣ ва хурдагирӣ кардан ба касе, чизе.

Ҳофиз, чу оби лутф зи назми ту мечакад,
Ҳосид чӣ гуна нукта тавонад бар он гирифт? *Ҳофиз*

Ҳаргиз кас бар вай нукта нагирифта буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**нукта эрод кардан** сухани нозук ва аҷиб гуфтан.

Нукта ва базлаи ғарибу бадеъ эрод мекард. *Авфӣ*

**НУКТАГИР** نکته گیر айбҷӯй, хурдагир, хурдабин.

Маҳмуд марде нуктагир буд ва дар масолеҳи мамлакат як сари мӯй фуру нагузоштӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НУКТАГУЗОР** نکته گذار латифагӯй, зариф, пурдони хушгап.

Ҳарифи бодагусору надими нуктагузор
Суроҳии маи нобу сафинаи ғазал аст. *Ҷомӣ*

**НУКТАДОН** نکته دان одами бофаҳм, касе, ки хубу бадро нағз фарқ мекунонад; сухандони забардаст.

З-он ёри дилнавозам шукрест бо шикоят,
Гар нуктадони ишқӣ, бишнав ту ин ҳикоят. *Ҳофиз*
Дафтари ашъори худро бех, ки андозам ба об,
Баски имрӯз имтиёз аз нуктадонон бурдаанд. *Сайидо*

**НУКТАПАРДОЗ** نکته پرداز *ниг.* **нуктагузор.**

Ба тарзи наве нуктапардоз шуд,
Чу булбул адосанҷи ин роз шуд. *Садри Зиё*

**НУКТАСАНҶ** نکته سنج касе, ки дар гуфтан фикреро санҷида баён мекунад, одами сухандони санҷидагӯй.

**НУМЕД** نمید *шакли кӯтоҳшудаи* **ноумед.**

Меҳраш Идрисро бидода нувед,
Лутфаш иблисро накарда нумед. *Саноӣ*

**НУМУВ(В)** *а.* نمو сабзиш, болидан; афзоиш.

Кунад аз нумув дона гар саркашӣ,
Зи борон кунад абр лашкаркашӣ.*

**НУМУЗАҶ** نموذج *ниг.* **анмузаҷ.**

**НУМӮ** نمو *ниг.* **нумув(в).**

**НУН I** نون **1.** номи ҳарфи бисту нуҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ ن, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 50 баробар аст; **2.** *маҷ.* хамидагӣ, монанди миёни хамида, қадди хамида; **(хам) чу нун будан** *киноя аз* хамида будан, мисли ҳарфи нун хамида будан.

Ба ёди ҳасрати мими даҳонат
Қади ушшоқ аз ғам ҳамчу нун аст. *Туғрал*

Қадди хама дилбарони олам
Пеши алифи қадат чу нун бод. *Ҳофиз*

◇ **нун в-ал-қалам** номи яке аз сураҳои Қуръон.

Чу ман моҳии килк орам ба таҳрир,
Ту аз «нун в-ал- қалам» мепурс тафсир. *Ҳофиз*

**НУН II** نون акнун, ҳоло, дар ҳамин замон.

Гарон хобҳо нун гузориш кунӣ,
Шикам гурсина, чун гувориш кунӣ. *Фирдавсӣ*

Гӯй забоншикаставу гунг аст бут туро,
Туркон ҳама шикаста зи бонги туанд нун. *Имора*

**НУОС** *а.* نعاس **1.** сустӣ, ланҷӣ, заифӣ; **2.** ғанаб, пинак, ибтидои хоб, ҳолати байни хобу бедорӣ.

Бардаридӣ дар сухан парда(-и) қиёс,
Гар набудӣ самъи сомеъро нуос. *Румӣ*

**НУР** *а.* نور рӯшноӣ, равшанӣ, зиё, фуруғ.

Абр шуд наққоши Чину бод шуд аттори Рум,
Боғ шуд айвони нуру роғ шуд дарьёи Ганг. *Манучеҳрӣ*

◇ **нури байзо** *киноя аз* офтоб.

Қабули бехирадро эътиборе нест, эй оқил,
Насозад нури байзо дидаи хаффошро манзил. *Васлӣ*

**нури басар** *киноя аз* фарзанди азиз.

Маро ҳар ду нури басар ва гӯшаи ҷигаранд. *Авфӣ*

**нури дида** (*ё* **чашм**) а) *киноя аз* одами азиз, меҳрубон.

Он нури дида як назар аз ман дареғ дошт,
Тире зи ғамза бар ҷигар аз ман дареғ дошт. *Камоли Хуҷандӣ*

Чӣ кардам ман, чӣ гуфтам ман, чи дидӣ, аз чӣ ранҷидӣ,
Маҳи ман, кавкаби ман, нури чашми ман, чароғи ман? *Сайидо*

б) *киноя аз* фарзанди азиз.

Ҳамин мазмун, ки эй маъсума хоҳар,
Ба нури дидаам гардида модар ... *Ҳозиқ*

Ҳазрати амирулмӯъминин нури чашми худ фиристодаанд. *Аҳмади Дониш*

**нури яқин** *киноя аз* ҳақиқат, ростӣ, дурусткорӣ.

Ё раб, зи қаноатам тавонгар гардон,
В-аз нури яқин дилам мунаввар гардон.
Ман ғоиби худ ба ту супурдам,
Ту низ ба ман муяссар гардон.*

**нур бахш кардан** нурпошӣ кардан.

Ҷуз лутфу ҷуз ҳаловат худ аз шакар чӣ ояд,
Ҷуз нур бахш кардан худ аз қамар чӣ ояд? *Шамси Табрезӣ*

**аз нури** *чизе* **торик мондан** бебаҳра мондан, бенасиб мондан аз чизе.

Аз он тарсам, ки чун наздик ронӣ,
Зи нури зиндагӣ торик монӣ. *Ҷомӣ*

**аз нур пероҳан пӯшидан** *киноя аз* равшан шудан.

Замин пӯшад аз нур пероҳано,
Шавад тира гетӣ бад-ӯ равшано. *Фирдавсӣ*

**бе нур будани кори** *касе* беравнақ будани кори касе.

Бар сараш соя фиган ҳин, ки дар афвоҳ фитод,
Ки зи тақсири фалон кори фалон бе нур аст. *Анварӣ*

**НУРА** *а.* نوره омехтаи оҳаку зарних, ки барои гирифтани мӯй аз бадан кор фармуда мешавад.

Нураю зарних молидӣ ба ҳам,
Як сари мӯ ҳам нашуд ҳирси ту кам. *Бедил*

**НУРБАХШ** نوربخش нурдиҳанда, равшанидиҳанда, равшанкунанда.

Умрҳо будӣ аниси ҷони ман,
Нурбахши дидаи гирьёни ман. *Ҷомӣ*

**НУРБОР** نوربار пошандаи рӯшноӣ, бисьёр равшан; нуронӣ, зебо.

Чашми уштур з-он бувад бас нурбор,
Ки хӯрад аз баҳри нури чашм хор. *Румӣ*

**НУРОНӢ** نورانی дурахшон, равшан, шӯълавар; бошукӯҳ, зебо.

Бе чароғи ҷом дар хилват намеёрам нишаст,
З-он ки кунҷи аҳли дил бояд, ки нуронӣ бувад. *Ҳофиз*

**НУС** نس пӯз, гирдогирди даҳон.

Бӯсае чанд ба тазвир диҳӣ бар нуси ман ... *Рӯдакӣ*

Ҳамчун саги қассоб наёбад шиками сер,
Дар хун зи сари ҳирсу шараҳ то наниҳад нус. *Шамси Фахрӣ*

**НУСАХ** *а.* نسخ *ҷ.* **нусха||нусхат.**

**НУСК I||НАСК** نسک ҳар яке аз бисту як ҷузвҳои китоби муқаддаси зардуштиён Авесто.

**НУСК II** *а.* نسک ибодат, парастиши худо; қурбонӣ дар роҳи худо.

Барои иқомати нуск ба ҳаҷ омада буд. *Авфӣ*

**НУСКХОН||НАСКХОН** نسکخوان хонандаи нуск; *ниг.* **нуск I.**

Чӣ моя зоҳиду пархезкору савмаагӣ,
Ки нускхон шуд бар ишқашу аёрдагӯ. *Хисравонӣ*

**НУСРАТ** *а.* نصرت **1.** ёрӣ, ёрмандӣ, кӯмак; ёрӣ расондан, кӯмак кардан.

Метарсам, ки мардум ... туро нусрат ва муованат накунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ваъдаи нусрат ва ҳалоки Фиръавн ва қавми ӯ ба Мӯсо дод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** ғалаба, фатҳ, пирӯзӣ, зафар.

Ҳар куҷо азми ту шуд ҷунбон ба фатҳе
Бар сари раҳ нусрат андар интизорат. *Анварӣ*

Аз ин нусрат, ки даст дод, абвоби шодмонӣ ... дар соҳати дил бояд кушуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУССОХ** *а.* نساخ *ҷ.* **носих II.**

**НУСУС** *а.* نصوص *ҷ.* **нас(с); нусуси боҳира** далелҳои равшан ва сареҳ.

Ва дар эҳсони абавайн нусуси боҳира ворид аст. *Аҳмади Дониш*

**НУСХА||НУСХАТ** *а.* نسخه||نسخت **1.** китобе, ки аз рӯи он китоби дигаре китобат мекунанд.

Биёвард пас дафтари хоста,
Ҳамон нусхаи ганҷи ороста. *Фирдавсӣ*

**2.** рӯнавис, копия.

Нусхаи он дуо дар «Таърихи Табарӣ» дохил аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Суханҳое, ки чун ганҷ оганда буд,
Ба ҳар нусхате-дар пароканда буд. *Низомӣ*

**3.** коғази табиб барои доругирӣ, рецепт.

[Табиби бетаҷриба] ... дар навиштани нусхаҳо аз кайфияту камияти ғизо ва шарбат фориғ [буд]. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Шарти муҳаббат зи ҳабибон талаб,
Нусхаи дору зи табибон талаб. *Хоҷу*

**нусха кардан** а) рӯнавис кардан, китобат кардан; б) барои гирифтани дору коғаз навиштан.

Ҳар музавваре, ки беморонро ба кор ояд, нусха кунед ва ба матбахиён диҳед. *Авфӣ*

**НУСҲ** *а.* نصح *ниг.* **насҳ.**

**НУТФА** *а.* نطفه оби мард, манӣ.

**НУТҚ** *а.* نطق қобилияти гап задан; гап, сухан, гуфтор, сӯҳбат, калом, такаллум.

Ба нутқ одамӣ беҳтар аст аз давоб,
Давоб аз ту беҳ, гар нагӯӣ савоб. *Саъдӣ*

Ва ин тамаллуқ ба воситаи нутқ ва ақли ӯ омадааст. *Аҳмади Дониш*

**НУФОЯ** *а.* نفایه *ниг.* **нафоя II.**

**НУФУЗ** *а.* نفوذ таъсир, даҳолат дар чизе; ҷорӣ шудан(-и амр ва ҳукм).

... То авомир ва навоҳии ӯ дар бораи халқ нуфуз кунад. *Аҳмади Дониш*

**НУФУР** *а.* نفور нафрат кардан, бо нафрат дур шудан аз касе, чизе.

Зи ҳам сохтанд ақрабоён нуфур,
Нишастанд аз якдигар дур-дур. *Сайидо*

**НУФУС** *а.* نفوس *ҷ.* **нафс; нуфуси шарира** табиатҳои бад; одамони бадтабиат ва бадкирдор.

**НУХОЛА** *а.* نخاله **1.** сабӯс.

Нухолаи ҷав бо гил хамир карда меxӯрданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* ҳар чизи беарзишу бефоида.

**НУХОЪ** *а.* نخاع моддаи сафедранг, ки дар даруни аррапушт ҷойгир аст; мағзи ҳаром, ҳароммағз.

**НУХРОЗ** نخراز *ниг.* **нуҳоз.**

Рои адли мулкпарвари ӯ
Гургро дода мансаби нухроз. (I) *Абӯшакури Балхӣ*

Сипаҳи душмани ӯро рамае дон, ки дар ӯ
На ҷархонанда шубон асту на раҳҷӯ нухроз. (I) *Фаррухӣ*

**НУХУСТ** نخست *ниг.* **нахуст.**

**НУХУСТИН** نخستین *ниг.* **нахустин.**

**НУШРА||НУШРАТ** *а.* نشره||نشرت афсун, дуое, ки барои муолиҷаи девона ё беморе хонда ё ба рӯи коғаз ва лавҳа навишта мешуд; таъвиз.

Бар чеҳраи шамбалиди хуштоб
Нушра ту кунӣ ба заъфароноб. *Хоқонӣ*

**НУШУЗ** *а.* نشوز гарданшахӣ, гарданкашӣ, нофармонӣ.

Ва ҳамчунин ҳуқуқи занон ба шарти иффат ва мутоваат ва адами нушуз ... бошад. *Аҳмади Дониш*

**НУШУР** *а.* نشور *д.* зинда шудани баъд аз мурдан, бархостан аз гӯр; растахез, қиёмат.

Куштаи қаҳри туро тақдир наимояд нушур,
Ташнаи фазли туро айём наимояд сароб. *Анварӣ*

**НУШХОР** نشخوار *ниг.* **нишхор.**

**НУҒНУҒ** نغنغ *ниг.* **нағнағ.**

**НУҒУЛ** *а.* نغول дуру дароз.

Бар Умар омад зи қайсар як расул
Дар Мадина аз биёбони нуғул. *Румӣ*

**НУҚАБО** *а.* نقبا *ҷ.* **нақиб.**

**НУҚАТ** *а.* نقط *ҷ.* **нуқта.**

**НУҚЛ** *а.* نقل он чӣ ки баъд аз нӯшидани шароб аз ширинӣ, туршӣ, намакӣ ва дигарҳо мехӯранд; газак.

Бар он расм, к-оини ӯ дилкаш аст,
Маи талх бо нуқли ширин хаш аст. *Низомӣ*

Бодаи гулранги талхи тези хушхори сабук,
Нуқлаш аз лаъли нигору нуқлаш аз ёқути хом. *Ҳофиз*

**НУҚЛДОН** نقلدان зарфе барои нуқл, зарфе барои газак.

Шуда тӯда дар нуқлдонҳои сим
Ба ҷои шакар лаълу дурри ятим. *Хоҷу*

**НУҚОВА** *а.* نقاوه қисми баргузидашудаи чизе; баргузида, беҳтарин.

...Нуқова ва хулосаи салотини Дайлам буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он чӣ вазир баён кард, хулосаи ҳикмат ва нуқоваи дониш аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУҚОЯ** *а.* نقايه *ниг.* **нуқова.**

**НУҚРА** *а.* نقره сими холиси гудохта.

Ба рӯзгори хилофати амирулмӯъминин Абӯбакри Сиддиқ ... ба Бухоро сим заданд аз нуқраи холис. *«Таърихи Наршахӣ»*

**нуқраи хом** нуқраи холис, нуқраи беғилу ғаш.

Дар биёбон фақири сӯхтаро
Шалғами пухта беҳ, ки нуқраи хом. *Саъдӣ*

**нуқраи хушъиёр** нуқраи хушсифат, нуқраи холис.

Дӣ рафту парир, нақд бистон,
Қ-он нуқраи хушъиёр омад. *Шамси Табрезӣ*

◇ **нуқраи хинги зардуштӣ** *киноя аз* офтоби оламтоб; **ба оҳан расидани нуқра** *киноя аз* аз некӣ ба бадӣ, аз фароғат ба риёзат ва аз хушӣ ба ғам расидан.

**НУҚРАКОРӢ** نقره كارى **1.** аз нуқра сохтани чизҳо, рӯи нуқра нақшу нигор кардан; бо нуқра зинат додан; **2.** *киноя аз* равон шудани оби чашм.

Рухи зардам кунад дар ашкборӣ
Гаҳе заркӯбию гаҳ нуқракорӣ. *Низомӣ*

**НУҚРАКӮБ** نقره كوب чизе, ки дар рӯи он бо нуқра нақшу нигор канда шудааст; ◇ **чархии нуқракӯб** *киноя аз* осмони пурситора.

Бар ин чархии нуқракӯби сипеҳр
Ҳамал гашта бар пояш аз рӯи меҳр. *Хоҷу*

**НУҚС** *а.* نقص *аслаш* **нақс.**

**НУҚСОН** *а.* نقصان **1.** айб, норасоӣ, камбудӣ.

Нагуфтӣ сухан ҷуз зи нуқсони моҳ,
Ки як шаб кам ояд ҳаме гоҳ-гоҳ. *Фирдавсӣ*

Абьёти қозӣ Қомил хеле нуқсон дошт, ... акнун комил шуд. *Садри Зиё*

**2.** камшавӣ, таназзул; **ба нуқсон афтодан** кам шудан, таназзул кардан.

Акнун ки моҳи рӯза ба нуқсон даруфтод,
Оҳ аз ҳиҷоби хуҷраи дил бар дар уфтод. *Анварӣ*

**НУҚТА** *а.* نقطه **1.** *мат.* ҷое, ки чен карда намешавад, ҷои пайваст шудани ду ё чанд хати рост.

Нуқтаи «А»-ро маркази паргор кунем ва то нуқтаи «Б» бигушоем. *Ибни Сино*

**2.** *киноя аз* хол; ◇ **нуқтаи биниш** мардумаки чашм.

Мадори нуқтаи биниш зи холи туст маро,
Ки қадри гавҳари якдона ҷавҳарӣ донад. *Ҳофиз*

**НУҚУД** *а.* نقود *ҷ.* **нақд.**

Хизона ба анвои ҷавоҳир ва аснофи нуқуд машҳун (буд). (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**НУҚУШ** *а.* نقوش *ҷ.* **нақш.**

**НУҲО** *а.* نهى ақл, хирад, зеҳн.

Балки берун аз уфуқ в-аз чархҳо
Бемакон бошад чу арвоҳу нуҳо. *Румӣ*

**НУҲОЗ** نهاز **1.** бузи пешрави рама.

З-он ки нуҳоз асту туӣ гӯсфанд,
Он нуҳозат бикашад зинҳор. *Хисравӣ*

**2.** *маҷ.* пешрав, пешоҳанг.

Манзилу маъвои хеш ҳеҷ надонам куҷост,
Ҳастам думдори қавм гоҳею гоҳе нуҳоз. *Ломеӣ*

**НУҲОЗИДАН** نهازيدن *ниг.* **ниҳозидан.**

**НУҲОС** *а.* نحاس мис.

В-агар нуқраандуда бошад нуҳос,
Тавон харҷ кардан бари ношинос. *Саъдӣ*

**НУҲУЛ** *а.* نحول заъф, лоғарӣ.

Ту ба даҳ ракъат намоз ой малул,
Ман ба понсад дарнаёям дар нуҳул. *Румӣ*

**НУҲУНБАН||НИҲУНБАН||НАҲУНБАН** نهنبن сарпӯш(-и дег ва ғ); даҳанбанди кӯза, танӯр ва ғ.

Бикшой рози ишқу ниҳуфта мадор ишқ,
Аз май чӣ фоида, ки ба зери ниҳунбан аст. *Кисоӣ*

Беҳ ар пой аз ин поя берун ниҳам,
Нуҳунбун бар ин деги пурхун ниҳам. *Низомӣ*

Ҳар гоҳ дегеро об дараш кунӣ ва бар сари оташ ниҳӣ, чун гарм шавад, қатароти бисьёр ба нуҳунбан нишинад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**НУҲУС** *а.* نحوس *ҷ.* **наҳс.**

В-аҷроми нуҳусро ба як бор
Дар толеи афъият қирон аст. (1) *Анварӣ*

**НУҲУСАТ** *а.* نحوست бадбахтӣ, шумӣ, бетолеӣ, нофарҷомӣ.

Зи бахти хеш биранҷам, ки аз нуҳусати ӯ
Ҳамеша кораки ман рӯ ба қаҳқаро дорад. *Убайди Зоконӣ*

Саодат ба нуҳусат иваз гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**нуҳуфт** نهفت *асоси замони ҳозираи* **нуҳуфтан.**

**НУҲУФТ** نهفت *ниг.* **ниҳуфт.**

**НУҲУФТА** نهفته *ниг.* **ниҳуфта.**

**НУҲУФТАН** نهفتن *ниг.* **ниҳуфтан.**

**НУҶУМ** *а.* نجوم *ҷ.* **наҷм I; нуҷуми савобиту сайёр** *нуҷ.* ситорагони беҳаракат ва ҳаракаткунанда, ситора ва сайёраҳо.

Гарчи омад сипоҳи ӯ бисьёр
Чун нуҷуми савобиту сайёр ... *Ҷомӣ*

**НӮГ** نوگ *ниг.* **навк.**

**НӮЗ** نوز *шакли кӯтоҳшудаи* **ҳанӯз.**

Падар нӯз нокарда аз ноз ном,
Ҳаме пеши пилон ниҳоданд гом. *Фирдавсӣ*

**НӮК** نوک *ниг.* **навк.**

**НӮКАР** نوکر *ниг.* **навкар.**

**НӮЛ** نول **1.** минқори мурғон.

Қирмаке гар зи об бинмудӣ,
Нӯл кардӣ дарозу бирбудӣ.*
Ҳар чӣ ҷуз ишқ аст, шуд маъкулӣ ишқ
Ду ҷаҳон як дона пеши нӯли ишқ. *Румӣ*

**2.** гардани суроҳӣ, мили офтоба ва ғ.

**НӮСА** نوسه рангинкамон, қавси кузаҳ, он ҳодисаи табиат, ки агар дар вақти борон офтоб барояд, дар як тарафи осмон камонаи рангине намудор мегардад.

Аз бод кишт бинӣ чун об мавҷ-мавҷ,
В-аз нӯса абр бинӣ чун ҷазъи ранг-ранг.
*Хисравонӣ*

**НӮФ** نوف акси садо, акси овоз, ки аз кӯҳ бармегардад; шӯру ғавғо, ғалоғула.

Зи захми табарзину бонги ялон
Зи кӯҳ нӯф боз омадӣ дар замон. *Фирдавсӣ*

**НӮФА** نوفه шӯру ғавғо, ғалоғула.

Бо наъраи аспон чӣ кунам лаҳни муғаннӣ,
Бо нӯфаи гурдон чӣ кунам маҷлису гулшан.
*Иброҳими Мунтасир*

**НӮФИДАН** نوفیدن баромадани акси садо аз кӯҳ; ғурридан, ғалоғула кардан, шӯру ғавғо намудан; ошуфта гаштан.

Бинӯфид гетӣ, чу лашкар биронд,
Ба рӯз-андарун рӯшноӣ намонд. *Фирдавсӣ*

**НӮХТА** نوخته лаҷом, инон, ҷилав.

Пир гуфт: Хари маро ба нӯхта ва побанд сару коре нест. *Савдо*

**нӯш** نوش *асоси замони ҳозираи* **нӯшидан.**

**НӮШ** نوش **1.** ҳар чизи ширин ва гуворо, ҳамчун асал ва ғ.

Бе хор гул набошаду бе неш нӯш ҳам,
Тадбир чист, вазъи ҷаҳон инчунин фитод. *Ҳофиз*
Шаҳд агар хоҳӣ, бирав, дар хонаи занбӯр бош,
Нешҳо доранд дар пай соҳибони нӯшҳо. *Сайидо*

**2.** машрубот, нӯшиданӣ.

Чу шуд нӯш хӯрда, шитоб омадаш,
Гарон шуд сараш, рои хоб омадаш. *Фирдавсӣ*

◇ **нӯши занбӯр** орзуи амалинашаванда, умеди маҳол, умеди беҳуда.

Сайидо, бо он ки даврон талхкомам кардааст,
Мехалад чун неш бар тан нӯши занбӯрам ҳанӯз.
*Сайидо*

**нӯши лаъл** *киноя аз* ширинии лаб.

Гуфтам, ки нӯши лаълат моро ба орзу кушт,
Гуфто: Ту бандагӣ кун, к-ӯ бандапарвар ояд.
*Ҳофиз*

**НӮША** نوشه **1.** хушбахт, саодатманд; хуррам, хушҳол.

Басе офарин хонд бар шаҳриёр,
Ки нӯша бизӣ, то бувад рӯзгор. *Фирдавсӣ*

**2.** хушбахтӣ, саодатмандӣ; хуррамӣ, хушҳолӣ.

Намонад бар-ин хоки хунхор кас
Туро нӯша аз ростӣ боду бас. *Фирдавсӣ*

**3.** ширин ва гуворо монанди асал.

Ҳар он май, ки бо ту хӯрам, нӯша гашт,
Равони хирадмандро тӯша гашт. *Фирдавсӣ*

**4.** *ниг.* **нӯса.**

**НӮШГИЁҲ||НӮШГИЁ** نوشگیاه||نوشگیا гиёҳе, ки дафъи заҳр мекунад.

Нӯшгиё пухту дар ӯ дарнишаст,
Раҳгузари заҳр ба тадбир баст. *Низомӣ*

**НӮШДОРУ** نوشدارو **1.** доруи зидди заҳр; тарьёқ, подзаҳр; доруи шифобахш.

Нӯшдору чӣ суд хоҳад дошт,
Чун шуд аз мулки зиндагӣ Сӯҳроб. *Ибни Ямин*
Нӯшдору, ки ғайри дӯст диҳад,
Заҳр бошад, ба хок резу маҷаш!*

**2.** *маҷ.* май, шароб.

Маликзода аз хоби нӯшин бихост,
Дигар нӯшдоруи дӯшин бихост. *Хоҷу*

**НӮШИДАН** نوشیدن ошомидан, хӯрдан, тановул кардан (об ё чизи обакиро).

**НӮШИН** نوشین ширин, гуворо, хуштаъм, болаззат (монанди асал).

Лабат чун чашмаи нӯшину мо андар ҳавас монда,
Ки бар васли лабат як рӯз бошад дастрас моро.
*Анварӣ*
Ваҳ, чӣ иқбол буд он, ки маро
Рух намудӣ ба хоби нӯшин дӯш. *Ҷомӣ*

◇ **нӯшин лаб** *киноя аз* лаби ширин.

**НӮШИНБОДА** نوشین باده **1.** маи хушмаза, шароби лазиз; **2.** *мус.* яке аз сӣ лаҳни Борбад.

Чу «Нӯшинбода»-ро дар парда бастӣ,
Хумори бодаи нӯшин шикастӣ. *Низомӣ*

**НӮШИНЛАБ** نوشین لب ширинлаб (сифати маҳбуба).

Май аз чанги нӯшинлабон карда нӯш,
Ба чанги тараннумсаро дода ҳуш. *Хоҷу*

**НӮШЛАБ** نوش لب *ниг.* **нӯшинлаб.**

Бидонист, к-он моҳи гулчеҳр кист,
Бути нӯшлаб моҳи бемеҳр кист. *Хоҷу*

**НӮШОБА** نوشآبه **1.** оби ҳаёт, обе дар афсона, ки ҳар кас аз он хӯрад, ҳаёти ҷовидон меёбад; **2.** *маҷ.* май, машрубот.

Мабод ин дурҷи давлатро наварде,
Маяфтод андар ин нӯшоба гарде. *Низомӣ*

**НӮШОЛУДА** نوش‌آلوده олуда бо асал, олуда бо ширинӣ.

Ҳин, машав мағрури ин гулгунааш,
Неши нӯшолудан ӯро мачаш. *Румӣ*

**НӮШОМЕҒ** نوش‌آمیغ нӯшомез, асаломез, омехта бо ширинӣ.

Ҳама ба тунбалу ранг аст бозгаштани ӯ,
Шаранг нӯшомеғ асту рӯй зарандуд. *Рӯдакӣ*

**НӮШОН(И)ДАН** نوشاندن‖نوشانیدن хӯрондан, май хӯрондан.

Чу мастам кардай, мастур манишин,
Чу нӯшам додай, захрам манӯшон. *Ҳофиз*

**НӮШОНУШ** نوشانوش **1.** пай дар пай нӯшидан, нӯшидани такрорӣ.

Нағмасароён машғули нағмаву суруд аз танбӯру уд буданд, меҳмонон сар то по гӯш ва саргарми нӯшонӯш. *Садри Зиё*

**овози нӯшонӯш** «бинӯш!», «нӯш бод!» гуфтан ҳангоми нӯшидан.

Зи бонги най фалакро гӯш бигрифт,
Ҷаҳон овози нӯшонӯш бигрифт. *Убайди Зоконӣ*

2. пиёлаҳои пуру лабрез.

**НӮШХАНД** نوشخند хандаи ширин, шакарханд.

Омӯхт чашмҳои маро гирьяҳои талх
В-аз дида хандаҳои лаби нӯшханди ту.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**НӮШХАРД‖НӮШХӮРД** نوش‌خورد шаробхӯрӣ, майнӯшӣ, нӯшидани май.

Басо хони кошонаву хони ғард,
Бад-ӯ андарун шодию нӯшхард. *Абӯшакури Балхӣ*

**НӮҲ** نُه *шумораи миқдорӣ* адади 9 (٩); ◇ **нӯҳ гунбад** *киноя аз* нӯҳ табақаи осмон (аз рӯи ақидаи қадимиён).

Ҷунбиши ҳафт ахтар аз ин як ҳавост,
Ғулғули нӯҳ гунбад аз ин як навост.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**нӯҳ гӯй** *киноя аз* нӯҳ табақаи осмон (аз рӯи ақидаи қадимиён).

Рахше, ки барад ба ним ҷавлон,
Нӯҳ гӯй зада ба чор чавгон. *Файзӣ*

**нӯҳ табақ** *киноя аз* нӯҳ осмон, нӯҳ табақаи осмон (аз рӯи ақидаи қадимиён); **нӯҳ фалак** нӯҳ табақаи осмон, яъне ҳафт фалак (*ниг.*) ва фалаки ҳаштум, ки гӯё бурҷҳои осмонӣ он ҷо қарор доранд, ва фалаки нӯҳум, ки охирин табақаи осмон буда, фалакулафлок низ номида мешавад.

**НӮҲГОНА** نُه‌گانه нӯҳқабата; ◇ **тоқи нӯҳгона** *киноя аз* осмони нӯҳтабақа (ба ақидаи қадимиён).

Бурун омадӣ хисрав аз боргоҳ,
Чу аз тоқи нӯҳгона рахшанда моҳ. *Хоҷу*

**НӮҲПОЯ** نُه‌پایه чизе, ки нӯҳ пой ё қабат дошта бошад; ◇ **(ин) сақфи нӯҳпоя** *киноя аз* осмони нӯҳтабақа (ба ақидаи қадимиён).

Кулаҳгӯша бар гӯшаи моҳ зад,
Бар ин сақфи нӯҳпоя харгоҳ зад. *Хоҷу*

**НӮҲСАР** نُه‌سر: **(ин) ёри нӯҳсар** *киноя аз* фалак.

Бирав, тарки ин дори шашдар бигӯй,
Биё, даст з-ин ёри нӯҳсар бишӯй. *Хоҷу*

**мори нӯҳсар** а) *киноя аз* фалак; б) *киноя аз* дунъё.

# О

**О I** харфи шонздаҳӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ дар аввали калима ба шакли آ омада, алифи мамдуда ном мегирад, дар миёна ва охири калима ба шакли ا ـا навишта мешавад; дар ҳисоби ҷумалу абҷад рақами 1-ро ифода мекунад; дар калимаҳои арабӣ ба воситаи таркиби айн (ع) ва алиф (ا) низ ифода мешавад: 'обид — عابد', 'маонӣ — معانی', 'муддао — مدعا'.

**О II** آ садо ва ҳарфе, ки дар охири калимаҳо дар мавриди хитоб меояд.

Ҷоно, ки кадом сангдили бекифоят аст,
К-ӯ пеши захми теғи ту ҷонро сипар накард?!
*Ҳофиз*

**ОБ I** آب **1.** моеи шаффофи беранг, ки дар ҳолати софӣ аз омезиши химиявии ҳидроген ва оксиген иборат аст.

Биболид кӯҳ, обҳо бардамид,
Сари рустанӣ сӯи боло кашид. *Фирдавсӣ*

**оби бомӣ** обе, ки дар вақти боридани борон аз бом мерезад.

Диламон чу оби бомӣ,
Танамон баҳори бодӣ. *Абӯшуайб*

**оби гандида** оби вайроншуда, оби бадбӯю ифлоси ҳаммом ва ғ., поёб.

Ҳавзҳои чу об дар дида,
Поргинҳои оби гандида ... *Низомӣ*

**оби доғ** а) оби ҷӯш, оби бисьёр гарм; б) обе, ки оҳангарон дар он оҳани тафсонро андохта хунук мекунанд.

Ҳамчу оби доғ аз омезиши мо сӯхтаст,
Ҳар кӣ баъд аз ошноӣ бо ту моро дидааст. *Ваҳид*

**оби зулол** оби соф; оби ширин, оби гуворо.

Мурғе, ки хабар надорад аз оби зулол,
Минқор дар оби шӯр дорад ҳама сол.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**оби хонӣ** оби ҳавз; оби соф.

Оби Кавсар, на оби хонӣ буд,
Чашмаи оби зиндагонӣ буд. *Низомӣ*

**оби ширин** оби гуворо, оби нӯшиданӣ.

Гуфт: Пеш о, эй, зи шӯрӣ дар гила,
К-оби ширинат диҳам аз ҳавсала. *Ҷомӣ*

**об хӯрдан** а) об нӯшидан, ошомидан.

Кори бӯса чу об хӯрдани шӯр,
Бихӯрӣ беш, ташнатар гардӣ. *Рӯдакӣ*

б) *маҷ.* парвариш ёфтан, ғизо гирифтан, баҳра бурдан.

Хору гул об аз баҳористони ваҳдат меҳӯранд,
Ман зи ғафлат дар тамизи хубу зишт афтодаам. *Соиб*

Лабташнагон зи сояи ман баҳра мебаранд,
Обе наҳӯрдааст рагу решаам ҳанӯз. *Сайидо*

в) *маҷ.* тавaққуф кардан, истодан.

Чу нурхун шуд он ташт, зангӣ чӣ кард?
Биҳӯрдаш чу обею обе нахард. *Низомӣ*

2. *киноя аз* дарьё, рӯд (фақат дар таркибҳои изофӣ, ки номи дарьё низ зикр мешавад).

Шаҳри Бухоро аз ҷумлаи шаҳрҳои Хуросон аст, ҳарчанд оби Ҷайҳун дар миён аст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Об ҳар ҷост, марказаш хок аст,
Ба чӣ соз оби Ганг аз афлок аст?! *Бедил*

3. *киноя аз* ашк, сиришк, оби дида (бо калимаҳои чашм ва дида меояд).

Аз дурии оразу лабат рафт
Аз чашми Камол оби бисьёр. *Камоли Хуҷандӣ*

Мехонд ҷаридаҳои Маҷнун
Гаҳ об зи дида рехт, гаҳ хун. *Шоҳин*

**оби дида** ашк, сиришк.

Шоҳӣ, ба кӯи ишқ гар афтодаӣ, манол,
Поят зи оби дидаи худ дар гил омадааст. *Шоҳӣ*

То як намоз дар хами абрӯи ӯ кунам,
Ҳар дам ба оби дида маро сад вузӯ бувад. *Савдо*

**оби дидаи абр** *киноя аз* борон.

Насим шуст чаманро ба оби дидаи абр,
Сабо бисоти мулавван фиканд дар гулзор. *Исмат*

**оби чашм** *ниг.* **оби дида.**

Ҳамегашт мижгон пур аз оби чашм,
Дил аз ранҷу темори шавҳар ба хашм. *Савдо*

Ва ба оби чашм сиёҳӣ аз ҷаридаи аъмоли худ бишӯяд. *Аҳмади Дониш*

4. бавл, шоша, пешоб.

Гар ин асп саргину об афганад,
В-агар хишти он хонаро бишканад... *Фирдавсӣ*

**об тохтан** шошидан, пешоб кардан.

Зи қалб он чунон шӯри душман битохт,
Ки аз ҳайбаташ шери нар об тохт. *Рӯдакӣ*

5. нутфа, манӣ.

Ба сурат одамӣ шуд қатраи об,
Ки чил рӯзаш қарор андар раҳим монд. *Саъдӣ*

6. *маҷ.* ҷило, тобиш.

Зи рашки рӯи ту хуршед бе тоб,
Зи ёқути лабонат лаъл бе об. *Ғиёсӣ*

**оби теғ** ҷавҳари теғ, ҷилои теғ; тезии дами теғ.

Дар пеши оби теғи ту камтар зи хок бод
Он оташе, ки бар шуруфи қасри Қайсар аст.
*Бадри Чочӣ*

**оби шамшер** *ниг.* **оби теғ.**

Сияҳгӯш бар оҳувон гашта чир,
Шуда оби шамшер дар ҳалқи шер. *Хоҷу*

Оби шамшери туро файзи зулоли зиндагист,
Сахт душвор аст мурдан, гар ту бошӣ қотилам.
*Фузулӣ*

7. *маҷ.* тароват, тозагӣ; равнақ.

Бар оби рухат як гули сероб наёяд,
Он-ч аз лабат ояд, зи маи ноб наёяд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**оби кор** равнақу ривоҷи кор.

Оби кори адӯ афтод зи боло ба нишеб,
Ҳеҷ обе зи нишебӣ суви боло нашавад. *Манучеҳрӣ*

**оби ораз** сафои рӯй, ҷилои чеҳра; таровat ва тарию тозагӣ дар чеҳра.

Гуфтамаш: Дар оби ораз акси ҷони мо намой,
Гуфт: Ҳар дам худнамоӣ хуш намеояд маро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**об додан** а) ҷило бахшидан, ҷилодор кардан, ҷавҳар додан (ба теғ, шамшер ва ғ.).

Ба ғорат кардани дил об додӣ теғи мижгонро,
Агар дил пеш аз ин мешуд халос, акнун наҳоҳад шуд. *Исмат*

Оташи ишқ об дод тешаи Фарҳодро,
В-арна кай ин тоб буд хурдани фӯлодро. *Ҳозиқ*

б) равнақ додан, зинат додан, оростан.

Хезу ба ҷилва об деҳ сарви ҷамантирозро,
Обу ҳаво зиёда кун боғчаи ниёзро. *Урфӣ*

8. обрӯ, эътибор.

Обе, ки маро назди бузургони ҷаҳон буд,
Хуш-хуш ҳама бар боди ғами ишқи ту додам.
*Анварӣ*

**оби** *касе, чизеро* **бурдан** касе ё чизеро беобрӯ кардан; беэътибор ва камқимат кардан.

Лутфи дақиқ ёфт мизоҷи маи латиф,
Оби ақиқ бурд рухи обдори гул. *Адиб Собир*

Хоки пояш бӯса хоҳам дод, обам гӯ бибар,
Обрӯи меҳрубонон пеши маъшуқ оби ҷӯст. *Саъдӣ*

Мешиканад қадри лаъл ашки гуҳарбори ман,
Мебарад оби гуҳар лаъли сухандони ӯ. *Шоҳин*

**оби** *касе* **рехтан** обрӯи касеро рехтан, эътибори касеро бурдан; касеро беиззату беҳурмат кардан; беобрӯю беэътибор шудан.

Нест муборак ситам ангехтан,
Оби худу оби касон рехтан. *Низомӣ*

Дур буду ҳамлае диду гурехт,
Заъфи ту зоҳир шуду оби ту рехт. *Румӣ*

9. тоб, тавон; **рафтани оби кор** бетобу тавон шудан.

Чу зулфи Ҳумоюн қарораш бирафт,
Зи хуни ҷигар оби кораш бирафт. *Хоҷу*

**бар оби худ омадан** ба обу тоби пештараи худ омадан, ба ҳоли худ омадан.

Магар бар оби худ оям зи хушкии рӯза,
Ду сар пиёла бибояд маро саросар дод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **оби ангур** *киноя аз* шароб, май.

Мастии ишқ нест дар сари ту,
Рав, ки ту масти оби ангурӣ! *Ҳофиз*

**оби андешасӯз** *киноя аз* шароб.

Биё, соқӣ, он оби андешасӯз,
Ки гар шер нӯшад, шавад бешасӯз! *Ҳофиз*

**оби арғувон** а) *киноя аз* шароби сурх; б) *киноя аз* ашки хунин; в) *киноя аз* хун.

Сабза зи шохи заъфарон рехта оби арғувон,
Теғи ту чун ҳасудро дил бидариду ҷон гирифт.
*Низомӣ*

**оби афсурда** (ё **фасурда**) а) *киноя аз* шиша ва пиёлаи булӯр.

Оби фасурда гӯи занахдони ту шудаст,
Пуштам ҳамеша бо хами чавгону гӯи туст.
*Адиб Собир*

б) *киноя аз* шамшер, ханчар; **оби афшурда** *киноя аз* май, шароб.

Бидеҳ, соқӣ, он оби афшурдаро,
Биё, зинда кун ин дили мурдаро! *Ҳофиз*

**оби аҳмар** а) *киноя аз* шароби сурх.

Дар бари булбула фувоқ афтод,
Қ-аз даҳон оби аҳмар андозад. *Хоқонӣ*

б) *киноя аз* ашки хунин, хуноба.

Чу номи он нигор омад ба гӯшам,
Фурӯ боридам аз чашм оби аҳмар. *Дақиқӣ*

**оби барф** *киноя аз* сиришк, ашк.

Даро гирьён ба роҳи узрхоҳӣ,
Ба оби барф шӯ аз дил сиёҳӣ. *Ҷомӣ*

**оби баста** а) яхча, тагарг, жола; б) *ниг.* **оби афсурда; оби баҳо** а) *ниг.* **оби зиндагӣ.**

Гар сӯи торикӣ равад, оби бақош аз сар равад,
Зери қадам мафраш шавад оинаи Искандараш.
*Хоқонӣ*

б) *киноя аз* сухан, гапи ширин ва форам.

Бичунбонид лаб Юсуф дуоро,
Равон кард аз ду лаб оби бақоро. *Ҷомӣ*

**оби бодаранг** *киноя аз* ашки хунин; **оби гавҳар** (*ё* **гуҳар**) а) *тиб.* як навъ бемории чашм, гул афтодан ба чашм; б) *киноя аз* сухани пурмаънӣ.

Абри дурборам, Ғиёсӣ, ҳамчу Мавлонои Рум,
Кардаам з-оби гуҳар ҷадвал китоби хешро. *Ғиёсӣ*

**оби гарданда** осмон, фалак.

Паямбар бад он хотами раҳнавард
Баровард аз ин оби гарданда гард. *Низомӣ*

**оби гулгун** (*ё* **гулзорранг, гулранг**) *киноя аз шароб,* бода.

Чу сармаст шуд аз гуворанда май,
Гул аз оби гулгун баровард хай. *Низомӣ*

Нишоанда шуд нолаи чангро,
Ба каф барниҳод оби гулрангро. *Низомӣ*

Биё, соқӣ, он оби гулзорранг,
Ки гаҳ сулҳ з-он гул кунад, гоҳ ҷанг...
*Яҳёи Кошӣ*

**оби гуҳар** *ниг.* **оби гавҳар; оби дандон** а) ҷилову сафои дандон.

Зинҳор аз даҳони хандонаш
В-оташи лаълу оби дандонаш! *Саъдӣ*

б) ширинии сахту часпаки дона-дона, монпасье.

В-агар гӯяд: Бихоям лаъли хандон,
Бигӯ, к-аз дур меҳӯр оби дандон. *Низомӣ*

в) ҳарифи гӯл ва мағлуб; сустбозу, заиф.

Ҳосидат бо ту агар нарди адоват бозад,
Оби дандонтар аз ӯ кас натавон ёфт, бибоз!
*Анварӣ*

**оби дандоншикан** *киноя аз* оби сард, яхоб.

Гарат ҳаст дар сардии он сухан,
Биёшом ин оби дандоншикан. *Яҳёи Кошӣ*

**оби даст** а) обе, ки ба он даст мешӯянд; обе, ки ба он даст шустаанд.

Оби дастат ҳама бар рӯй кашидӣ чу гулоб,
Хоки поят ҳама дар зулф дамидӣ чу абир. *Муиззӣ*

б) маҳорат, устодӣ дар санъат.

Кӣ баст он нақши ораз, офарин бод,
Ки оби даст аз вай ошкор аст! *Камоли Хуҷандӣ*

**оби даҳон** а) туф.

Он чи зоеъ шавад ба мо зи лабат,
Бар рух оби даҳону дашном аст. *Камоли Хуҷандӣ*

б) тавба, истиғфор.

Нест чу ҳеч оби даҳонат падид,
Монда ба ночор забонат палид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**оби ёқутвор** *киноя аз* шароби сурх.

Биё, соқӣ, он оби ёқутвор
Дарафкан бад-он ҷоми ёқутвор. *Низомӣ*

**оби Замзам** чоҳе дар Макка, ки дар назари мусулмонон обаш муқаддас аст; *муҷ.* **чашма (чашмаи Замзам).**

Шоир гуфт: Девони худро ба ҷиҳати табаррук ба остонаи Қаъба молидам. Мавлоно гуфт: Агар ба оби Замзам мешустӣ, беҳтар буд. *Садри Зиё*

**оби зар** а) обе, ки дар он тилло ҳал кардаанд, оби тилло, ки дар хатнависӣ ва наққошӣ истифода мебаранд.

Хате зишт аст, ки ба оби зар навиштааст. *Саъдӣ*

Паи нуктадонони фаррухсиришт
Ба оби зар ин турфа посух навишт. *Ҷомӣ*

б) *киноя аз* шароб, май.

Дар маҷлиси ғоратзадагони тарабу айш
Соқӣ зи хароботи муғон оби зар овард.
*Алии Хуросонӣ*

**оби зиндагӣ** (*ё* **зиндагонӣ**) чашмаи афсонавӣ, ки гӯё дар мамлакати зулмот воқеъ будааст ва нӯшидани оби он умри ҷовид мебахшидааст; *муҷ.* **оби Хизр, чашма (чашмаи Хизр).**

Бо кӣ гӯям, дар ҳама деҳ зинда ку,
Сӯи оби зиндагӣ пӯянда ку? *Румӣ*

Ҳавои манзили ёр оби зиндагонии мост,
Сабо, биёр насиме зи хоки Шерозам. *Ҳофиз*

**оби зулмотранг** *киноя аз* шароб

Биё, соқӣ, он оби зулмотранг
Биҷӯю биёр оби ҳайвон ба чанг. *Низомӣ*

**оби инаб** *киноя аз* шароби ангурӣ; шароб, май.

Бинишин хурраму хандону ҷаҳонро биншон,
Биситон аз кафи унноблабон оби инабро. *Рӯдакӣ*

Қадаҳпарастӣ аз асбоб фориғам дорад,
Китоби дардисарӣ шустаам ба оби инаб. *Бедил*

**оби ишрат** *киноя аз* шароб, май; **оби кабуд** а) *киноя аз* осмон; б) баҳри Ахзар (баҳри Чин), ки мувофиқи афсона ҳар шаб занони зебо аз он баромада, дар домани кӯҳе, ки канори он воқеъ аст, бозӣ мекунанд ва бо баробари рӯз шудан ба об даромада меравацд; в) баҳр.

Чу ғӯта хӯрд дар оби кабуд мурғи сапед,
Зи чашму дида ниҳон шуд дар осмон кавкаб.
*Фаррухӣ*

**оби кушода** *киноя аз* шароби камкайф, бодаи бенашъа.

Зар ба баҳон май чу сим макун кам,
Оташи баста мадеҳ ба оби кушода. *Хоқонӣ*

**оби маразкоҳ** а) оби шифо, дору; б) *киноя аз* шароб.

Дили ҳар қатра з-он оби маразкоҳ
Ҳарорати ғаризиро тарабгоҳ. *Бедил*

**оби марворид** *ниг.* **оби гавҳар.**

Гавҳарамро чун ба санги бетамизӣ бишканад,
Оби марворид дар чашми ҳасуд овардаам. *Соиб*

**оби мардон** манӣ, нутфа; **оби Марьям** а) *киноя аз* иффат, покдоманӣ; б) шираи ангур; шароби ангурӣ; **оби муаллақ** *киноя аз* осмон.

Занахро чу барсозам аз зулф банд,
Ба оби муаллақ дарорам каманд. *Низомӣ*

**оби мунҷамид** а) ях; яхча, тагарг, жола; б) *киноя аз* шиша, обгина; пиёлаи булӯр.

Оташи сайёл дидастию оби мунҷамид,
В-ар надидастӣ, бихоҳ аз соқиёнаш соғаре. *Анварӣ*

Дар оби мунҷамид маи оташмисол рез,
Дар пои бед, бо санами ғунчавашдаҳон. *Саноӣ*

в) *киноя аз* теғ, ханҷар, синон ва ғ.

В-он оби мунҷамид, ки синон аст номи ӯ,
Аз таффи ҳамла дар раги ҷонҳо шавад равон. *Заҳири Форьёбӣ*

**оби мурда** оби ғайриҷорӣ, оби истода; *муқобили* **оби равон** а).

Афсурдагон ба олами боло намерасанд,
Ин обҳои мурда ба дарьё намерасанд. *Соиб*

**оби найшакар** шира; **оби набот** а) қиёме, ки пас аз хӯша бастани набот боқӣ мемонад; б) ҳалвои махсуси Бухоро, ки бо равғани кунҷид ва орд мепазанд.

Гуфтам: Аз оби наботат коми ман ширин нашуд,
Пушти теғе зад, ки шуд мағзам чу ҳалво пош-пош. *Сайидо*

**оби наргис** *ниг.* **оби дида.**

Дар канораш гирифту узр ангехт
В-оби наргис ба рӯи гул мерехт. *Низомӣ*

**оби озар** (*ё* **озаросо**) а) *киноя аз* шароби лаъл, шароби сурх.

З-он оби озаросо з-он сон ҳамеҳаросам,
Қ-аз об саггазида, шери сияҳ зи озар. *Хоқонӣ*

б) *киноя аз* ашки хунин; **оби оташгун** шароби сурх.

Соқиё, як ҷуръае з-он оби оташгун, ки ман
Дар миёни пухтагони ишқи ӯ хомам ҳанӯз. *Ҳофиз*

**оби оташзада** (*ё* **оташнок**) *киноя аз* а) ашк, сиришк.

З-оби оташзада, к-аз дида давад сӯи даҳан,
Тангнои нафас аз мавҷи шарар барбандам. *Хоқонӣ*

б) шароби лаъл; шароб, бода.

Дасту лаб дар чашмаи оташ бишӯ чун офтоб,
Баъд аз он худро ба қалби оби оташнок зан. *Соиб*

**оби оташин** (*ё* **оташӣ**) *киноя аз* шароби сурх.

Биёр, соқӣ, аз он оби оташин, ки фалак
Ба бод дод чу Ҷамшед хоки Дороро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба оби оташӣ зан мушти хок аз гарди наълайнат,
Риоят менамо як кӯча роҳи лоуболиро. *«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**оби оташнишон** *киноя аз* шароб.

Бидеҳ, соқӣ, он оби оташнишон,
Аз он пеш, к-аз мо наёбӣ нишон. *Хоҷу*

**оби оташнок** *ниг.* **оби оташзада;** **оби оташранг** *киноя аз* шароб, бода.

Бар ҳазар бош з-оби оташранг,
Ки тафаш аждаҳост, тоб наҳанг. *Авҳадӣ*

Зи хок афсурдатар, аз бод саргардонтарам, Соиб,
Илоҷи дарди ман аз оби оташранг меояд. *Соиб*

**оби оташхаёл** *киноя аз* шароб, май, бода.

Биё, соқӣ, он оби оташхаёл
Дарафган дар ин каҳрабогун сафол. *Низомӣ*

**оби оташӣ** *ниг.* **оби оташин; оби равон** а) оби ҷорӣ; *муқобили* **оби мурда**; б) *киноя аз* обе, ки ҳаловатбахши ҷон аст; оби ҳаёт; в) обу тоб, тароват ва тозагӣ.

Аз ӯ қолаби мурда ҷон ёфта,
Тани хокӣ оби равон ёфта. *Хоҷу*

Қаломаш мурассаъ чу теғи забон,
Саросар латофат чу оби равон. *Садри Зиё*

**оби равшан** а) *киноя аз* равнақу ривоҷ; б) *киноя аз* некӯӣ, хубӣ.

Чӣ оби равшан аз ин чархи нилгун ҷӯям,
Ки рух ба хуни шафақ офтоб мешӯяд!? *Соиб*

**оби раз** (*ё* **разон**) *ниг.* **оби ангур.**

Ғуломи оби разонӣ, надорӣ об аз он,
Рафиқи софи раҳиқӣ, наӣ ба саффи сафо. *Хоқонӣ*

Оби раз бояд, ки бошад дар сафо чун оби зар,
Гар зи зарри мағрибӣ соғар набошад, гӯ мабош. *Ибни Ямин*

**оби рангин** *киноя аз* шароб, май.

З-оби рангин ҳиҷоби ақл масоз,
Шӯълаи нор пеши шер маёр! *Хоқонӣ*

**оби раҳмат** а) *киноя аз* борони файзбахш; борони баҳор.

Зи оби раҳмати гардун баҳор меҷӯшад,
Хаёли адли шаҳонрост хуррамӣ дар чанг. *Хоҷӣ*

б) *ҷуғр.* ҷӯест дар Самарқанд, ки аз самти ҷанубии расадхонаи Улуғбек ба самти ғарбӣ равон аст; **оби рух** (*ё* **рӯй**) а) *киноя аз* арақи рӯй, хай.

Шароб хӯрдаву хай карда меравӣ ба чаман,
Ки оби рӯи ту оташ дар арғувон андохт. *Ҳофиз*

б) *киноя аз* сафои чеҳра, тарию тозагии рухсор; **оби рух рехтан** а) беобрӯ кардан.

Хоқониё, зи нонталабӣ оби рух марез,
К-он хирс, к-оби рух барад, оҳанги ҷон кунад. *Хоқонӣ*

Гӯиям: Нон зи дари султон ҷӯй,
Оби рух резад дарбон, чӣ кунам? *Хоқонӣ*

б) эътибор гум кардан, беобрӯ шудан; **оби сиёҳ** (*ё* **сияҳ**) а) сиёҳӣ, ранги хатнависӣ.

Пай карда, сар бурида ба оби сиёҳ рафт
Чун хома ҳар ки бо ту набудаст якзабон. *Камоли Исмоил*

б) *тиб.* иллати обравии чашм, ки боиси нобиной мегардад.

Зи сахми хадангат ба рӯзи сапед
Даромад ба чашми хур оби сиёҳ. *Камоли Исмоил*

Гар барам оби сиёҳ аз дида, мегардад сафед,
Қай тавон кардан балои тирарӯзонро илоҷ? *Саиди Ашраф*

в) ғафлат.

Пунба зи гӯш дур кун, бонги наҷот мерасад,
Оби сиёҳ дармарав, к-оби ҳаёт мерасад. *Шамси Табрезӣ*

г) оби амиқ; д) моддаҳои гудохтае, ки аз кӯҳи оташфишон мебарояд.

Оби сияҳ аз замин баромад,
Марг аз дари оҳанин даромад. *Низомӣ*

е) шароб, бода; **оби софӣ** оби зулол ва шаффоф, **оби соф** ва тоза, оби мусаффо; **оби сурх** *киноя аз* шароб, май; **оби сухан** фасоҳат ва балоғати сухан, ширинӣ ва салосати гуфтор; ҳусни калом.

Бигуфтед сад нуктаи дилкашам,
Нишондед з-оби сухан оташам. *Ҷомӣ*

**оби талх** а) оби шӯр, оби баҳр.

Гирифт дар ивази оби талх гавҳари ноб,
Чӣ миннат аст ба абри баҳор дарьёро?! *Соиб*

б) *киноя аз* шароб, май.

Зи шавқи рӯи ӯ чандон сиришки лолагун резам,
Ки оби талх дар соғар шавад хуноб дарьёро!
*Соиб*

Воиз, фасонаҳои ту ширин намешавад,
То тар намешавад лаби хушкат ба оби талх.
*Зуҳурӣ*

**оби тараб** *киноя аз* май, шароб.

Ҷоми май бо он ҳама оби тараб
Монд дур аз маҷлиси ӯ хушклаб. *Ҷомӣ*

**оби тарабнок** *киноя аз* май, шароб.

Хезу дар косаи зар оби тарабнок андоз,
Пеш аз оне ки шавад косаи сар хокандоз. *Ҳофиз*

**оби ток** *киноя аз* шароб, май.

Ман, ки бемори шаробам, бар лабам шарбат чӣ суд?
Ҷои шарбат бар лаби ман оби токам беҳтар аст.
*Махфӣ*

**оби фасурда** *ниг.* **оби афсурда; оби харобот** *киноя аз* шароб, май, бода.

Хирқаи зӯҳди маро оби харобот бибурд,
Хонаи ақли маро оташи хумхона бисӯхт. *Ҳофиз*

**оби Хизр** оби ҳаёт, ки гӯё танҳо Хизри пайғамбар роҳи онро ёфта, нӯшидааст ва зиндаи ҷовид аст; *муқ.* **оби зиндагӣ, чашма (чашмаи Хизр).**

Даҳони танги ту дода ба оби Хизр бақо,
Лаби чу қанди ту бурд аз наботи Миср ривоҷ.
*Ҳофиз*

Оби Хизр аз хомаам ҷои сиёҳӣ мечакад,
То намоям нусха з-он хатти раёҳин интихоб.
*Амирӣ*

**оби хушк** *киноя аз* шиша, обгина, булӯр.

Навбари чархи куҳан чист ба ҷуз ҷоми май?
Ҳомила аз оби хушк, оташи тар дар шикам!
*Хоқонӣ*

**оби чу озар** *киноя аз* май.

Биё, соқӣ, оби чу озар биёр,
На май, балки кибрити аҳмар биёр! *Ҷомӣ*

**оби шавқ** *киноя аз* оби дида, ки аз камоли иштиёқмандӣ мерезад, ашк, сиришк.

Оби шавқ аз чашми Саъдӣ меравад бар дастхат,
Лоҷарам чун шеър меояд, сухан тар мешавад.
*Саъдӣ*

**оби шафақгун** *киноя аз* шароби сурх.

Шуд маҳи ид аз шафақ чун ҷоми зар боз ошкор,
Яъне аз оби шафақгун ҷоми зар холӣ мадор.
*Ҷомӣ*

**оби Шероз (ё шерозӣ)** *киноя аз* шароб, бода.

Сару барги шукуфтан нест гулзори табиатро,
Агар дар хоки Исфоҳон набошад оби шерозӣ.
*Шафеи Асар*

**оби шингарфӣ** а) *киноя аз* шароби сурх; б) *киноя аз* ашки хунин; **оби шӯр** а) оби намакин, оби сернамак.

Дар паи ин оби шӯр афтодаанд мустасқиён,
Нест суде бар касе, аз хӯрданаш зояд зиён.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

б) *киноя аз* ашк, сиришк, оби дида.

Меҳмон кунам хаёли рухашро ба оби шӯр
Бар косаҳои нуқра дар ин суфраи зараш.
*Бадри Ҷочӣ*

**оби ҳаёт** *ниг.* **оби зиндагӣ.**

Шарбати васлат шикаста қимати оби ҳаёт,
Ёфта лаълат ҳазорон нукта бар танги шакар.
*Исмат*

Лаъли сероби ту ҷомест пур аз оби ҳаёт,
Чӣ тавон кард, ки бо мо нафасе ҳамдам нест.
*Камоли Хуҷандӣ*

**оби ҳайвон** *ниг.* **оби зиндагӣ.**

Дар сиёҳӣ чу оби ҳайвон зист,
Кас нагуфташ, ки ин сиёҳӣ чист? *Низомӣ*

**оби ҳаром** а) шароб, май.

Тарсам, ки сарфае набарад рӯзи бозхост
Нони ҳалоли шайх зи оби ҳароми мо. *Ҳофиз*

б) нутфа, оби манӣ.

Ҳар кӣ аз оби ҳароми ришват обистан нашуд,
Теғ агар бошад тараф, мардона мегӯяд сухан.
*Соиб*

**оби ҷигар** хуноб.

Синонаш яке найзаи сипараш
Ба оби ҷигар ёфта парвариш. *Низомӣ*

**оби ҷовидон** *ниг.* **оби зиндагӣ; оби ҷӯ(й)** молу давлат.

Зи оби ҷӯ набувад обрӯи мо, Санҷар,
Фанои мол агар шуд, бақои ҳиммат бод.
*Санҷари Кошӣ*

**об дар дида** гирьён.

Қасоне, ки буданд бо ӯ ба роҳ
Шуданд об дар дида наздики шоҳ... *Низомӣ*

**об (дар) зери коҳ** *киноя аз* кори пинҳонӣ; макр, ҳила.

Зи гуфти Сиёвуш биханди шоҳ,
Набуд огаҳ аз об дар зери коҳ. *Фирдавсӣ*

**об зери коҳ пӯшидан** ба нодонӣ задан, тағофул кардан.

Ҳоли Хоқонӣ арчи медонад,
Обро зери коҳ мепӯшад. *Хоқонӣ*

**обу алаф** ризқу рӯзӣ; хӯрок, обу дона.

Аспе, ки ба обу алафаш парвардам,
Шуд аз ғами ӯ зиёда бори дардам. *Сайидо*

Ночор барои обу алаф аз ҳар ҷинс тадбиру андеша мекард. *Савдо*

**обу гил** а) *киноя аз* сиришт, табиати инсон.

Ба вафои ту даромехт чунон обу гилам,
Ки дамад баъди вафот аз гили ман бӯи вафо-т.
*Ҷомӣ*

Ҷону дилашон ба ҳам даровехт,
Обу гилашон ба ҳам баромехт. *Ҳилолӣ*

б) вуҷуд, ҳастӣ.

Ба дидор оташам дар обу гил зад,
Ба рухсорам чу гул нохун ба дил зад. *Нозим*

в) аслу насаб.

Ба ҳунар фахр кун, макун ба гуҳар,
На ҳама фахр аз обу гил бошад.
Зиндае, к-ӯ ба мурда фахр кунад,
На ҳамоно ки зиндадил бошад. *Адиб Собир*

**обу намак** ҳаловат, ширинӣ.

Малоҳат рабуд аз ҷавонон фалак,
Зи рӯи замин рафт обу намак. *Сайидо*

**обу нон** хӯрок; хӯроки андак, хӯроки қашшоқона.

Дареғо, қадри сӯҳбати он ҳазрат надонистам, ақаллан ба қадре обу нон ҳам зиёфат накардам.
*Садри Зиё*

**обу озуқа** хӯрокворӣ.

[Лашкари Русия] ба ҳоли онҳо вуқуф ёфта, обу озуқа дода гусел намуданд. *Аҳмади Дониш*

**обу оташ** *киноя аз* ду ҷинси зидди ҳамдигар.

Қасе, к-ӯ барад обу оташ ба ҳам,
Абар ҳар ду-бар карда бошад ситам. *Фирдавсӣ*

Зи душман дӯстӣ ҷустан чунон аст,
Ки як ҷо ҷамъ кардан обу оташ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**обу равған** а) *киноя аз* носозгорӣ, зидди якдигар будан, ба ҳам ночаспон будан.

Вақти хушьёрӣ чу обу равғананд,
Вақти мастӣ ҳамчу ҷон андар тананд. *Румӣ*

б) тазвир, ҳила.

Дил наёромад ба гуфтори дурӯғ,
Обу равған ҳеҷ нафрӯзад фурӯғ. *Румӣ*

**обу ранг** а) ҳусн, зебоӣ, хубӣ; тароват, латофат.

Зи қадду рӯи ту шарманда боғбон мегуфт,
Ки обу ранг надоранд сарву лолаи мо. *Шоҳӣ*

Ҳазорон боғу гулшан дар ғубори мақдамаш надҳам,
Ки нақши хоки пояш обу ранги сад чаман дорад.
*Туғрал*

б) гулгуна, ғоза, сурхию сафедӣ ва амсоли он, ки ба рӯй мемоланд.

Зи ишқи нотамоми мо ҷамоли ёр мустағнист,
Ба обу рангу холу хат чӣ ҳоҷат рӯи зеборо.
*Ҳофиз*

**обу ранг бардоштан** *киноя аз* ҳусн гирифтан, зебоӣ пайдо кардан.

Гул аз наззораи ҳусни ту обу ранг бардорад,
Зи муштоқони кӯят ёфт булбул гармнолиро.
*Маҷнун*

**обу таом** хӯрок, хӯрданӣ.

Уммол ва роҳдорон аз тавобеи Бухорову Самарқанд ҳар ҷо кӯнуш фармуда, обу таом тайёр менамуданд ва ҳадоёву пешкаш меоварданд.
*Аҳмади Дониш*

**обу тоб** ҷило, сафо, дурахшонӣ.

Аз баногӯши ту дорад субҳ чандин обу тоб,
Менамояд аз сафои шир ин шаккар сафед. *Соиб*

**обу ҳаво** (*ё* **хок**) шароити табиии як сарзамин, иқлим.

Бад-он шаҳр як сол манзил гирифт,
Дил аз обу хоки вай андар шигифт. *Савдо*

**об афгандан** а) шошидан; б) хомӯш кардан, об пошидан.

Агар соя дар офтоб афганад,
Дар он чашмаи оташ об афганад. *Низомӣ*

**об бастан** об додан, об мондан.

Намедонам чӣ об аст ин, ки бар кишти ҷигар бастам,
К-аз он ҷуз хӯшаҳои донаи ахгар намехезад.
*Зуҳурӣ*

**об гардидан** *ниг.* **об гаштан**; **об гардонидан** тағйир додани обу ҳаво барои муолиҷаи бемор.

Ҷӯши саҳбо шарбати бемор ҷӯшонидан аст,
Даври соғар хастагонро об гардонидан аст.
*Саиди Ашраф*

**об гаштан** (*ё* **гардидан**) а) гудохта шудан, об шудан; ҳал шудан; б) адову афгор шудан, азоб кашидан.

Дилам оинаи симоб гашта,
Нигаҳ дар интизораш об гашта. *Ҳозиқ*

Чунон бигдохтам, чун шамъ пешаш об гардидам,
Ки ҷои хун чакад аъзои ман аз ништари теғаш.
*Ҳоҷӣ*

**об гирифтан** а) тар шудан, нам кашидан.

Қазо ба рӯи арақноки ӯ чӣ пардозад,
Ки боби хат набувад коғазе, ки об гирифт.
*Шоҳин*

б) газак кардан, мадда кардан, рим пайдо кардани ҷароҳат; в) сабз шудан, сабзидан; тароватy тозагӣ пайдо кардан; равнақ ёфтан.

Рухи хок об з-ӯ гирад, ҳаво хуш бод з-ӯ хоҳад,
Дафи зар парда з-ӯ ёбад, рубоб омад аз он номаш.
*Бадри Чочӣ*

**об гирифтани рӯй** зебоӣ пайдо кардан; ҳусну тароват ёфтан.

Обе, ки рӯи ман зи ҷавонӣ гирифта буд,
Дар чашм омадасту зи рӯям ҷудо шудаст.
*Адиб Собир*

**об гирифтани чашм** *киноя аз* лаззат бурдан, баҳраманд шудан бо назора.

Бад-он ораз, к-аз ӯ чашм об гирад,
Зи тарри нукта бар маҳтоб гирад. *Низомӣ*

**об дидан** а) об кушодан; б) зоеъ шудан, зиён расидан, доғдор шудан.

Шакар бо лаъли ӯ тангӣ кашида,
Матои оби дандон об дида. *Мӯҳсини Таъсир*

**об додани дида** *ниг.* **об гирифтани чашм.**

Гул бар рухат кушуд ниқоби кашидаро,
Оина об дода зи рӯи ту дидаро. *Бедил*

**об доштани** *чизе ниг.* **об дар миён доштан**; **об задан** фурӯ нишондани гард бо обпошӣ, об пошидан.

Хуррам он рӯз, ки бо дидаи гирьён биравам,
То занам об дари майкада як бори дигар. *Ҳофиз*

**об кардан** гудохтан.

Ҳамчу мавҷам судани дасти надомат об кард,
Баъд аз ин ҳам кош бигдозад пушаймонӣ маро.
*Бедил*

**об кашидан** а) об овардан, об кашондан; б) об баровардан аз чоҳ; **об кашидан** *чизеро* чизеро шустан, обгардон кардани чизе; **об рондан** об кушодан, об мондан, обьёрӣ кардан.

Обро меронам андар кишти хеш,
Он равон мешуд ба заръат беш-беш. *Румӣ*

**об хӯрдани дили** *касе, чизе киноя аз* ором ва таскин ёфтани дил, қаноат ҳосил кардан.

Соиб, дилаш аз сӯҳбати гулшан нахӯрад об,
Шабнам, ки ба хуршеди дурахшон нигарон аст.
*Соиб*

**об шудан** а) *ниг.* **об гаштан.**

Бо ҳар кӣ бингарам, ҷигараш об мешавад,
Аз мӯр камтаранд ба чашмам баҳодурон. (б) *Сайидо*

Шӯхи ҳаёпаноҳи ман то ба хаёли ман гузашт,
Пайкарам об шуд тамом, аз сари пираҳан гузашт. (б)
*Мулҳам*

б) беобрӯ шудан, шарманда шудан, эътибор гум кардан; аз равнақ мондан.

Шаккар, ки барад дил зи ҷаҳоне ба ҳаловат,
Об ар нашавад пеши лабат, аз сари хомист. *Соиб*

**об(и) беафсор** (*ё* **белаҷом**) **хӯрдан** *киноя аз* худсарӣ кардан, ба ихтиёри худ кор кардан.

Ба ошиқ бувад зиндагонӣ ҳаром,
Дили ӯ хӯрад об агар белаҷом. *Ваҳид*

Ҳамеша то фараси бадлигоми аблақи чарх
Хӯрад зи чашмаи хуршед об беафсор ... *Бадеӣ*

**оби даст фишондан** *киноя аз* сахт фишурдани даст; маҳкам доштани даст.

Гумраҳам, то бар сари байтулҳаром
Оби дасти пилбон ҳоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

**оби хуш хӯрдан** *кинoя аз* роҳат кардан, осудан; баҳравар шудан.

Гар ғаразат чарбии хеш асту бас,
Оби хуш аз ту нахӯрад ҳеҷ кас.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**оби чашми** *касеро* **гирифтан** *кинoя аз* тарсондан, ба дил харос андохтан, рамондан.

Зи бими хӯят аз ҳар дида сад селоби хун ояд,
Касе ҳаргиз чунин нагрифта оби чашми мардумро.
*Мухлиси Кошӣ*

**оби чашм рехтан** гиристан, гирья кардан; *кинoя аз* тавба кардан.

Нахуст, эй гунаҳкардаи хуфта, хез,
Ба қадри гунаҳ оби чашме бирез! *Саъдӣ*

**оби шарм бурдан** *кинoя аз* беҳаёӣ кардан; обрӯ рехтан.

Чун сагу гурба оби шарм барад,
То зи халқ обу нони гарм барад. *Саноӣ*

**оби ҳуш задан** *кинoя аз* ҳушьёр кардан, ба худ овардан.

Бар рухи ҳар кӣ оби ҳуш занад,
Ҳарфе аз ибрате ба гӯш занад. *Бедил*

**об аз ҷигар бахшидан** *кинoя аз* ато кардан, чизе ба мардум додан; **об ба пӯст афкандани мева** ба пухтан наздик шудани мева, расидани мева; **об ба рӯи кор овардан** *кинoя аз* эътибор ёфтан, соҳиби обрӯ шудан; равнақ ёфтан.

Магар май оварад обе ба рӯи кори мо, варна
Ба оби зиндагонӣ осиёи мо намегардад. *Соиб*

**об бар оина аз пан (қафои)** *касе* **рехтан (ё задан)** расмест, ки ҳангоми гусел кардани шахс ба сафар чанд барги сабз бар оина мегузоранд ва бар он об мепошанд ва ин рамзи орзӯи ба саломат бозгаштани мусофир будааст.

Кӯи ту манзилгаҳ аст дар сафари ошно,
Бар рухи оина об аз паи бегона рез. *Туғро*

Рафтию гирья ба ҳоли дили ҳайрон кардам,
Об бар оина резанд қафои сафариро.
*Мӯҳсини Таъсир*

**об бар оташи (ё шарораи)** *касе* **пошидан (ё задан)** *кинoя аз* касеро таскин додан, ғазаби касеро фурӯ нишондан.

Обе бар оташи дили мо ҳеҷ кас назад,
Чандон ки пеши маҳраму бегона сӯхтем. *Фиғонӣ*

Чу доя оху сӯзи синааш дид,
Бар оташ аз насиҳат об пошид. *Ҳозиқ*

Вале чун ишқ буд устоди кораш,
Зи шарме об мезад бар шарораш. *Ҳозиқ*

**обро бар ресмон бастан** *кинoя аз* кори беҳуда кардан, кӯшиши бефоида кардан, ба кори нашуданӣ кӯшидан.

Ба тӯли фикр натвон ҷамъ кардан моли дуньёро,
Чаро беҳуда бояд обро бар ресмон бастан?
*Мухлиси Кошӣ*

**об дар дида доштан** шармгин будан, ҳаё доштан; **об дар дида равон гардонидан** *кинoя аз* гиристан, гирья кардан.

Хун зи дарди Кӯҳкан дар Бесутун гирьяд саҳоб,
Сурати Ширин бигардонад равон дар дида об.
*Дарвеши Деҳақӣ*

**об дар дӯғ доштан** *ниг.* **об дар шир рехтан.**

Аз бухл касе, ки мекунад ваъда дурӯғ,
Бигрез аз ӯ, ки об дорад дар дӯғ. *Хоқонӣ*

**об дар коло кардан** фиребгарӣ кардан, қаллобӣ кардан, нормостӣ кардан; **об дар миён доштан** а) *кинoя аз* ғаш доштан, холис набудан; б) *кинoя аз* нодуруст будан.

Ҳар кӣ гӯяд, ки май зиён дорад,
Суханаш об дар миён дорад*.

**об дар назар доштан** *ниг.* **об дар дида доштан.**

Инфиол аз ҳастии мо барнадорад марг ҳам,
Хок агар гардем, обе дар назар дорем мо. *Бедил*

**об дар сабад кардан** *кинoя аз* кори беҳуда кардан.

Оварда ниҳоли беҳудӣ бор,
Сабр омаду об дар сабад кард. *Зуҳурӣ*

**об дар шир рехтан (ё кардан)** *кинoя аз* фиреб додан, қаллобӣ кардан.

. Ҷуз ятимӣ чӣ бар ин дошт дури гӯши туро,
Қ-об дар шир кунад субҳи баногӯши туро. *Соиб*

**об дар ҳован кӯфтан (ё судан)** *кинoя аз* кори беҳуда кардан, машғули кори бенатиҷа шудан.

Шикояти фалаки обгун чӣ суд диҳад?
Насуда ҳеҷ хирадманд об дар ҳован. *Саноӣ*

**об дар ҷигар надоштан (ё набудан, намондан)** *кинoя аз* сахт мӯҳтоҷ будан, фақир будан.

Ин паршикастаро, ки набуд об дар ҷигар,
Оруғи имтило занад акнун зи хони шукр.
*Камоли Исмоил*

Намонд дар ҷигарам обу ин сияҳчашмон
Ҳанӯз з-ин деҳи вайрон хироҷ металабанд.
*Фиғонӣ*

**аз даҳан рафтани об** дар орзую ҳаваси чизе гум задани дил, чизеро сахт ҳавас кардан.

Қадаҳро дар мақоми лабчаши май
Зи ёди бӯсаат об аз даҳан рафт. *Туғро*

**аз оби дида Даҷла доштан** *кинoя аз* ашки бисьёр рехтан; гирьён будан.

Ҳанӯзам з-оби дида Даҷлае ҳаст,
Ниҳон дар дуди оҳам шӯълае ҳаст. *Махфӣ*

**аз об озар афрӯхтан** аз шарм арақ рехта сурх шудан.

Ман чу хоҳам кард фарьёд, об аз оташ баркашам,
Ӯ чу хоҳад хӯрд ташвир, озар афрӯзад зи об.
*Муиззӣ*

**аз об шудан** аз даст рафтан, барбод шудан.

Субҳ оҳи оташин зи ҷигар баркашиду гуфт:
Дардо, ки корҳои Хуросон зи об шуд! *Хоқонӣ*

**аз сар гузаштани об** кор аз ҳад гузаштан, аз ҳадди чораю тадбир гузаштани ҳодисаи ногувор.

Теғи ту чун аз сарам бигзашту ҷон додам равон,
Об чун бигзашт аз сар, ғайри мурдан нест кор.
*Восифӣ*

Шаб, ки бо ӯ гуфтам аз аҳволи ҳиҷрон саргузашт,
Гирья тӯфон кард чандон, то ки об аз сар гузашт.
*Возеҳ*

**ба дасти** *касе* **об рехта натавонистан** *кинoя аз* лаёқати хизмати касеро надоштан, сазовори хизмати касе набудан; баробарӣ карда натавонистан ба касе.

Бад-ин тарӣ, ки дорад шамъи маҳтоб,
Наёрад рехтан ба дасти ман об. *Низомӣ*

**ба зери** *касе* **об ҳиштан (ё сар додан)** ба буньёди кори касе осеб овардан.

Ба ҷое нахуспад уқоби далер,
Ки обе тавон ҳиштан ӯро ба зер. *Низомӣ*

**ба кори об будан** *киноя аз* ба таври доимӣ шаробхӯрӣ кардан; **ба об расонидан** *хароб* кардан, вайрон кардан.

Бадал кардам ба мастӣ оқибат зӯҳди риёиро,
Расонидам ба об аз юмни май буньёди тақворо. *Абӯтолиби Калим*

**ба (ё дар) об рондан** *киноя аз* фирефтан, фиреб додан.

Чӣ завқе чашми тар аз гирьяҳои талхи худ дорад,
Фиреби хандан шириндаҳоне ронд дар обаш.*

**ба рӯи кор омадани об** зоҳир шудани коре.

Хоки Хуҷандро кӣ зи Шероз кам ниҳад?
Омад ба рӯзгори ту обе ба рӯи кор. *Камоли Хуҷандӣ*

**бар оби чашма пул шикастан** *киноя аз* изҳори бесабрӣ ва бетоқатӣ намудан.

Замоне пул бар оби чашма бастӣ,
Гаҳе бар оби чашма пул шикастӣ. *Низомӣ*

**бар рӯи об (бар)овардан** зоҳир кардан; **дар об андохтан** а) ғарқ кардан; б) *киноя аз* несту нобуд кардан, маҳв кардан.

Зинҳор аз оби шамшерат, ки шеронро аз он
Тафталаб кардию гурдонро дар об андохтӣ. *Ҳофиз*

**дар обу арақ афтодан** сахт хиҷолат кашидан, бисьёр шарм доштан; **дар об ғарқа шудани тан** бисьёр арақ кардан.

Даҳан хушку ғарқа шуда тан дар об
Зи ранҷу зи тобидани офтоб. *Фирдавсӣ*

**обу ҷорӯб кашидан** об зада рӯфтан, рӯфтан.

Басе мижгони тар судам дар он кӯ шоми навмедӣ,
Қашидам обу ҷорӯбе зи баҳри ҷилва майдонро. *Осафӣ*

**пеши** *чизе* **об хӯрдан** *киноя аз* ночиз ва беаҳамият будани чизе нисбат ба касе ё чизе.

Сунбул аз печу хами турраи ӯ тоб хӯрад,
Сарв пеши қади ӯ бар лаби ҷӯ об хӯрад. *Шоҳин*

**чу об хондан** *киноя аз* равон ва тез хондан.

Саводи ман зи дами теғи ёр шуд равшан,
Хати шикастаи ҷавҳар чу об мехонем. *Шавкат*

**ба об нарасида мӯза кашидан** *зарб.* шитоб кардан, бевақту соат ба кор сар кардан.

**ОБ** II آب моҳи ёздаҳуми румӣ, ки ба моҳи август баробар меояд.

То чаман пажмурда гардад дар маҳи конуну дай,
То ҳаво тафсида гардад дар маҳи айлулу об. *Муиззӣ*

Бисӯзад ба шаб хирмани моҳро,
Самуми ниҳеби ту дар моҳи об. *Асири Ахсикатӣ*

**ОБАҚ** آبک **1.** симоб, чева.

Мисси вуҷуди ман шавад аз май ба сони зар,
Гӯӣ ки май чу обак аз аҷзои кимиёст. *Хуҷастаи Сарахсӣ*

**2.** *тиб.* обила.

**ОБАНБОР** آبانبار ҳавз ва толоби калон, ки барои захира кардани об кофта мешавад.

Бас ки мегирьям зи шавқи оташин рухсорҳо,
Гашт оташхонаҳо аз ашкам обанборҳо. *Саиди Ашраф*

**ОБАНДОМ** آباندام обпайкар, нозукандом, латифбадан.

Маҷмаъе аз мухаддарот дар ӯ,
Ҳама оташлибосу обандом. *Анварӣ*

**ОБАШТАНГОҲ** آبشتنگاه *ниг.* **обиштангоҳ.**

**ОББОЗ** آبباز шиновар, оббур.

Тифли ашк аз баҳри чашмам худ ба худ гирад фирор,
Оббозонро талоши дасту по бо маъбар аст. *Туғро*

**ОББОЗӢ** آببازی шиноварӣ, оббурӣ.

**ОБГАР** آب گر касе, ки теғ, шамшер, ханҷар ва ғ. ҷило медиҳад.

Аз мадҳи остони ту оби забон диҳам,
З-он сон ки оби теғ диҳад марди обгар. *Шайдо*

**ОБГАРДИШ** آب گردش **1.** тезрафтор, хушрафтор.

Обгардиш маркабе, к-аз чобукӣ ҳангоми так
Наъли сахти ӯ зи хоки нарм мегирад иёр. *Азрақӣ*

**2.** тағьири обу ҳаво; таъсири мусбат ва ё манфии тағьири обу ҳаво.

Киштияшро шӯрбахтиҳо ба гирдоб афканад,
Орзуи обгардиш гар кунад бемори мо. *Шафеи Асар*

Ғам нарафт аз дил ба май, теғаш ба фарьёдам расид,
Чора охир обгардиш буд бемори маро. *Мӯҳсини Таъсир*

Дорад ба базми мастон ҷоми шароб гардиш,
Зоҳид наёяд ин ҷо аз бими обгардиш. *Ғанӣ*

**ОБГАРӢ** آبگری об додани теғ, ханҷар ва ғ.

Аз оҳи саҳар рахна бар афлок тавон кард,
Аз гирья, Заҳир, обгарӣ кун нафасеро. *Заҳири Форьёбӣ*

**ОБГИН** آبگین *ниг.* **обгина.**

Дар чунин фасле сазад, гар гавҳаре гирӣ ба даст,
Гавҳаре, к-ӯро ватан дар обгин асту сафол. *Муиззӣ*

**ОБГИНА** آبگینه **1.** шиша; булӯр.

Ду хона дигар з-обгина бисохт,
Забарҷад ба ҳар ҷой андарнишохт. *Фирдавсӣ*

**2.** суроҳӣ ва пиёлаи булӯрин.

Май нӯш дар обгина бо нолаи чанг,
З-он пеш ки обгинаояд бар санг. *Хайём*

**3.** оина.

Аз обгина пушт ба девор додааст
Симоб аз мушоҳадаи изтироби мо. *Соиб*

**4.** *маҷ.* шароб, бода, май.

Чу дар ҷоми Кайхисрав обе намонд,
Ба ҷом обгина набояд фишонд. *Низомӣ*

◇ **обгина шикастан** *киноя аз* ашк рехтан.

Нозукдилони боғи ту чун шабнами саҳар
Бар рӯи барги гул шикананд обгинаҳо. *Бедил*

**обгина ба Ҳалаб бурдан** *зарб.* чизеро ба ҷое бурдан, ки дар он ҷо он чиз фаровон аст.

**ОБГИНАГАР** آبگینه گر шишагар, устои шишарез.

Арсаи дашту кӯҳ чун кӯраи обгинагарон дар илтиҳоб буд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**ОБГИНАГУҲАР** آبگینه گهر аз шиша соҳташуда, булӯрин.

Бода дар ҷоми обгинагуҳар
Рост чун оби хушку оташи тар. *Низомӣ*

**ОБГИНАПУЛ** آبگینه‌پل *киноя аз* фалак, чархи кабуд; осмон.

Ҷайҳуни офат аст ба рӯз обгинапул,
Кӯҳпояи балост ба шаб ғӯли дидбон. *Хоқонӣ*

**ОБГИНАРАНГ** آبگینه‌رنگ шишамонанд; **фалаки обгинаранг** осмони кабуд.

Бар обгина санг задан кори мову мо
Тӯҳмат ниҳем бар фалаки обгинаранг. *Ҷомӣ*

**ОБГИНАХОНА** آبگینه‌خانه хонаи шишагӣ ё булӯрӣ; ◇ **(ин) обгинахонаи гардун** *киноя аз* осмон.

Ин обгинахонаи гардун, ки рӯзу шаб
Аз шӯълаҳои оташи алвон музайян аст... *Анварӣ*

**ОБГИНАҲИСОР** آبگینه‌حصار қалъаи шишагӣ; *маҷ.* паноҳгоҳи номустаҳкам, зуд вайроншаванда.

Зи манҷаниқи фалак санги фитна меборад,
Ман аблаҳона гурезам дар обгинаҳисор. *Урфӣ*

**ОБГИР** I آبگیر **1.** истахр, толоб; кӯл; ҳавз; пастоби дарьё ва рӯд.

Ба деҳе расид, ки бар канори обгире буд. *Авфӣ*

Ин мавзеъ, ки имрӯз Бухорост, обгир будааст ва баъзе аз вай наистон будааст ва дарахтистон ва марғзор... *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** зарфи гулоб, атрдон.

Табақҳои заррин пур аз мушки ноб,
Ба пеш-андарун обгири гулоб. *Фирдавсӣ*

**ОБГИР** II آبگیر нигоҳдорандаи об.

Гардун зи гирьяи ту тағайюрпазир нест,
Заҳмат макаш, замини баланд обгир нест. *Нозим*

**ОБГИРД** آبگرد *ниг.* **гирдоб.**

Магард гирди обгирди ҳайбаташ,
Ки даркашад туро ба дам чу аждаҳо. *Абулфараҷи Рунӣ*

**ОБГИРӢ** آب گیری обу тоб ёфтан, ҷилодор шудан (оид ба шамшер, ханҷар ва ғ.).

Набошад сифларо дархур навозиш,
Нахоҳад теғи чӯбин обгирӣ. *Муҳсини Таъсир*

**ОБГУН** آبگون **1.** ба монанди ранги об, обранг; кабудтоб; кабуд, сабз.

Хисраво, гар ошиқӣ, месӯзу лаб макшой аз он-к
Дуди ин равзан зи чархи обгун хоҳад гузашт. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дар оташ сӯхт оҳам моҳу хуршед
Чу оҳам бар сипеҳри обгун рафт. *Исмат*

**обгун саҳро** замини сабз, марғзор, кабудизор.

Бибориду зи ҳам бигсасту гардон гашт бар гардун
Чу пилони пароканда миёни обгун саҳро. *Фаррухӣ*

**2.** тобон, баррок; ҷилодор.

Ман акнун бад-ин ханҷари обгун
Ҷаҳон пеши чашмат кунам қиргун. *Фирдавсӣ*

◇ **обгун қафас** *киноя аз* осмон.

Дар обгун қафас бин товуси оташинпар,
К-аз пар кушодани ӯ офоқ баста зевар. *Хоқонӣ*

**ОБГУНЧАНБАРӢ** آبگون‌چنبری: **доираи обгунчанбарӣ** *киноя аз* осмон.

Яке доираст обгунчанбарӣ,
Фаровон дар ин доира доварӣ. *Асадӣ*

**ОБДАНДОН** I آب‌دندان дандонсафед.

Шоҳидони обдандон омада дар кори об,
Фитнаро аз хоби хуш дандонканон ангехта. *Хоқонӣ*

**ОБДАНДОН** II آب‌دندان **1.** як навъ ширинӣ; **2.** як навъ мурӯди ширини обдор; **3.** *маҷ.* нарм, мулоим.

Мечакад оби ҳаёт аз меваи ашъори ман,
Гӯиё дар бӯстони обдандон будаам. *Абӯисҳоқи Атъима*

Шабе парвонае бо шамъи хандон
Зи гармиҳои оташ обдандон... *Нозим*

**4.** *маҷ.* ҳарифи гӯл, соддалавҳ, зуд мағлубшаванда (бештар дар қимор).

Гунаҳ ба ман-бар даллолвор арза диҳад,
Бад-он сабаб, ки харидори обдандонам. *Сӯзанӣ*

**5.** навъе аз анор, ки ҳаста надорад; **6.** як навъ ҳалвои бисьёр латиф ва хушхӯр.

**ОБДАСТ** آبدست **1.** обе, ки бо он дасту рӯй мешӯянд.

Наъими пок бистонад, чу кард олуда, биспорад,
На шарм аз обдаст ояд, на нанг аз обдастонаш. *Хоқонӣ*

**2.** шустушӯ, таҳорат, вузӯ.

Намози ид хоҳам кард, ҳон, соқӣ, биёр обе,
Барои обдасти мо ба ибриқи қадаҳшӯён. *Камоли Хуҷандӣ*

**3.** *маҷ.* маҳорат, тардастӣ.

Кӣ баст он нақши ораз, офарин бод,
Ки оби даст аз вай ошкор аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ОБДАСТОН** آبدستان офтоба, ибриқ.

Осмон оварда заррин обдастон з-офтоб,
Пушт хам пеши сарон чун обдастон омада. *Хоқонӣ*

**ОБДАСТӢ** آبدستی маҳорат, чарбдастӣ, устоӣ.

Чунон дар лутф будаш обдастӣ,
Ки бар об аз латофат нақш бастӣ. *Низомӣ*

**ОБДИДА** آبدیده ҷавҳар додашуда, об додашуда, ҷило додашуда.

Шамшери обдидаи ранги маломатем,
Бошад дурустгӯии мардум забони мо. *Бедил*

**ОБДОДА** آبداده обдодашуда, ҷавҳардор; тез.

Дев ҳаргиз обрӯи ман набарад з-он-к
Рӯй бад-ӯ дорад обдода синонам. *Носири Хисрав*

**ОБДОН** آبدان **1.** кӯл, толоб, ҳавз, обгир.

Чу абр фундуқи симин дар обдон резад,
Барорад аз дили фирӯза шакли симинранг. *Азрақӣ*

Оби борон хӯр садафкирдор гоҳи ташнагӣ,
Моҳиосо ҳеҷ об аз обдони кас махӯр. *Хоқонӣ*

**2.** пешобдон, мезакдон, масона.

**ОБДОР** آبدار **1.** хушоб, пуроб; ботароват, тару тоза.

Ҳамчу ангури обдор будӣ,
Чун шудӣ чун сақич зи пирӣ хушк? *Лабибӣ*

То дар ин оби хушгувор шавам,
Шӯям андому обдор шавам. *Низомӣ*

**2.** ҷилодор, обутобьёфта, тобдор, дурахшон; **лаолии обдор** лаълҳои пурҷило; **3.** *маҷ.* тез, буррон, буранда.

Шамъ саҳар ба базмгаҳ лоф зи орази ту зад,
Хасм забондароз шуд, ханҷари обдор ку? *Ҳофиз*

Чун теғи обдор саропой ҷавҳарам,
Дандони ман равост, ки созанд зарнишон. *Сайидо*

**4.** *кинояаз* шамшер ё теғи об додашуда.

Чу бо ӯ надид эч ҷои даранг,
Ҳамон обдоре, ки будаш ба чанг,
Бизад бар сари тарки он номдор,
Ту гуфтӣ танаш барнаёварда бор. *Фирдавсӣ*

**5.** сокӣ, шарбатдор.

Ба Юсуф чунин гуфт пас обдор,
Ки эй мояи илму ганҷу виқор ... *Фирдавсӣ*

Обдор гуфт: Ҳеҷ кас берун наравад, то таҷассус кунам, ҷоми заррин мебояд. *Ҷомӣ*

**6.** *маҷ.* фасеҳу балеғ; пурмазмун, маънидор.

Дареғ мидҳати чун зарру обдор ғазал,
Ки чобукиш наёяд ҳаме ба лафз падид. *Рӯдакӣ*

Ҷуз бар ӯ созвор нест мадеҳ,
Ҷуз бад-ӯ обдор нест сано. *Фаррухӣ*

**ОБДОРӢ** آبداری **1.** хушобӣ, пуробӣ; тароват ва тозагӣ.

Бад-ин обдорию ин ростӣ,
Замон то замон оядаш костӣ. *Фирдавсӣ*

**2.** шуғли обдор, амал ва кори обдор; *ниг.* **обдор** 5; **3.** обьёрӣ кардан, обмонӣ.

Дами субҳ деҳқони зарринаташт
Баромад паи обдорӣ ба дашт. *Сайидо*

**ОБДУЗД** آبدزد рахна ё роҳи зеризаминие, ки об пинҳонӣ ба он фурӯ меравад.

Фурӯ рафта дарьё ба ҳулқуми ӯ,
Ки дид обдузде чу хартуми ӯ. *Зуҳурӣ*

**ОБЗАН** آبزن **1.** хомӯшкунандаи оташ.

Обзани оташи савдои ақл,
Тобдеҳи дасти таманнои ақл ... *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* таскиндиҳанда, тасаллибахш; **3.** тағораи калони баробари қадди одам, ки беморонро бо оби гарми дорунок шустушӯй ва муолиҷа мекарданд; **4.** ҳавзча.

**ОБИД** I *а.* آبد (ҳайвони) ваҳшӣ, дарранда.

**ОБИД** II *а.* عابد ибодаткунанда, парастанда; худоҷӯй; зоҳид.

Аз дасти зоҳид кардем тавба
В-аз феъли обид астағфируллоҳ! *Ҳофиз*

Қамол, лофи ибодат мазан, ки чашми бутон
Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ОБИДУЛҲАҶАР** *а.* عابدالحجر сангпараст, бутпараст.

Фурӯғьёфта сангест зар зи тобиши хур,
Агар ба санг кунам рӯй, обидулҳаҷарам. *Ҷомӣ*

**ОБИДФИРЕБ** عابدفریب аз раҳ занандаи обиду зоҳид (бо ишваву ноз), зоҳидфиреб.*

Гузин маҳпораи обидфиребе,
Малоиксурате, товусзебе,
Ки баъд аз диданаш сурат набандад
Вуҷуди порсоёнро шикебе. *Саъдӣ*

Он чашми ҷодувонаи обидфиреб бин,
К-аш корвони сеҳр зи дунбола меравад. *Ҳофиз*

**ОБИЛА** آبله **1.** гунбадаи об, қуббачаи об, ҳубоб.

Хорро ташнаҷигар сар ба биёбон надиҳад
Ҳар кӣ чун обила дар роҳи талаб дидавар аст.
*Соиб*

**2.** об гирифтан ё варам кардани пӯст аз сӯхтан ё суда шудан ва ё фишор (чунончи обилаи пой аз бисьёр роҳ гаштан ва ё фишори пойафзори нави танг пайдо мешавад).

Гарди ором дар ин дашти тапишхез куҷост?
То ба ҷое бирасед, обила буньёд кунед! *Бедил*

Ҳар кас ниҳода по ба дари аҳли рӯзгор,
Бисьёр ҳамчу обила дар хун тапидааст. *Сайидо*

**3.** нағзак, чечак.

Офати обила ба моҳ расид,
З-обила гашта дидаҳош сафед. *Низомӣ*

**обила бардамидан** нағзак баромадан, чечак баромадан.

Аҳмадакро, ки рух намуна бувад,
Обила бардамад, чӣ гуна бувад?! *Низомӣ*

**4.** табхола, доначае, ки аз таб ё тарс дар лаб мебарояд; **обила задан** табхола дамидан.

Бинӣ, ки лаби Даҷла каф чун ба даҳон орад,
Гӯӣ зи тафи оҳаш лаб обила зад чандон. *Хоқонӣ*

◇ **обилаи пистон** нӯки пистон, тугмаи пистон.

Наям аз парвариши модари гетӣ розӣ,
З-он ки хун хӯрдаам аз обилаи пистонаш.*

**обилаи рухи фалак** *кинояаз* ситорагон.

Дардеҳ аз он чакида хун з-обилаи тани разон,
Қ-обилаи рухи фалак бурда арӯси ховарӣ. *Хоқонӣ*

**обилаи рӯз** *кинояаз* офтоб; **обилаи чеҳраи осмон** *ниг.* **обилаи рухи фалак.**

**ОБИЛАДОР** آبله‌دار **1.** обиланокшуда дар натиҷаи сӯхтан, судан ва фишор ёфтан.

Суроғи бодаи вақти хушӣ намеёбам
Чу шиша пои дилам гаштааст обиладор. *Мулҳам*

**2.** он кӣ рӯяш доғи нағзак дорад, одами чечакрӯ, ҷӯтур.

Зи бӯса домани зинаш чу домани гулчин,
Зи саҷда хоки дараш ҳамчу рӯи обиладор.
*Саиди Ашраф*

**ОБИЛАЗОР** آبله‌زار пуробила, серобила.

Саҷдаам аз арақи шарм рахе пеш набурд,
Аз қадам то ба ҷабин обилазор аст ин ҷо. *Бедил*

**ОБИЛАПАРВАР(Д)** آبله‌پرور(د) он кӣ пойдор аст, ба ранҷу азоб тоқатовар аст.

Хизри ин бодияро чанд нишон аст, Қалим,
Аввал он, к-ӯ қадами обилапарвар дорад.
*Абӯтолиби Калим*

**ОБИЛАПО** آبله‌پا касе, ки аз бисьёр роҳ рафтан пояш обила кардааст.

Баҳр агар бар садафи гавҳари худ менозад,
Домани бодия ҳам обилапое дорад. *Соиб*

**ОБИЛАРЕЗ** آبله‌ریز пуробила, серобила.

Ба пои обиларез он қадар туро ҷустам,
Ки ғӯта зад ба гуҳар риштаҳои мавҷи сароб *Соиб*
Мо дасту даҳан сӯхтаи нағмаи ишқем,
Дӯзах ҷигари обиларез аз нафаси мост. *Урфӣ*

**ОБИЛАРӮ(Й)** آبله‌رو(ی) он ки доғи нағзак дорад, ҷӯтур.

Шаб яке зангии пасте, ки бувад обиларӯ,
Рӯз румии дарозе, ки бувад бас ба ҷамол ...
*Бадри Чочӣ*

**ОБИЛАФАРСО** آبله‌فرسا обиладор, захмнок.

Ашкам қадами обилафарсо наниҳад пеш,
То рафтани дил пои тақозо наниҳад пеш. *Бедил*

**ОБИС** I *а.* عابث бозикунанда; кори абас кунанда, ҳарзакор.

Одамӣ донад, ки хона ҳодис аст,
Анкабуте не, ки дар вай обис аст. *Румӣ*

**ОБИС** II *а.* عابس туршрӯй.

**ОБИСТАН** آبستن бордор, дуҷон, ҳомила.

Фиреби ҷаҳон қиссаи равшан аст,
Бибин, то чӣ зояд, шаб обистан аст. *Ҳофиз*

◇ **обистани фарьёд** *кинояи аз* барбат, ки яке аз асбоби мусиқист.

**ОБИСТАНӢ** آبستنی бордорӣ, дуҷонӣ, ҳомилагӣ.

Чу танг омадаш вақти борафканӣ,
Бар ӯ сахт шуд дарди обистанӣ. *Низомӣ*

**ОБИСТО** آبستا Авесто.

Чу ин ҷо маънии Қуръон надонам,
Равам он ҷо, ки Обисто бихонам. *Хоқонӣ*

**ОБИСТОН** آبستان *ниг.* **обистан.**

Баҳори тоза обистон ба бор аст,
Чу фирдавси барин вақт асту ҳангом. *Сӯзанӣ*

**ОБИШТАНГОҲ||ОБАШТАНГОҲ** آبشتنگاه **1.** хилватхона; **2.** халоҷо, обхона, мабраз.

На ҳаме бозшиносанд абир аз саргин,
На гулистон бишиносанд з-обиштангоҳ.
*Қареъуддаҳр*

**ОБИШХӮР||ОБИШХАР||ОБИШХОР** آبشخور||آبشخوار **1.** ҷои обхӯрӣ ё обгирӣ дар лаби ҳавзу наҳр, обхӯра.

Аз ин пас на ошӯб хезад, на ҷанг,
Ба обишхар ояд гавазну паланг. *Фирдавсӣ*

**2.** ҷои истиқомат, маскан, манзил.

Ба Баҳром дод он замон духтараш,
Бад-он то ба Чин бошад обишхараш. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* қисмат, насиб; рӯзӣ, ризқ.

Мо бирафтему ту донию дили ғамхори мо,
Бахти бад то ба куҷо мебарад обишхори мо?!
*Ҳофиз*

**ОБИҚ** *а.* آبق гурезанда, гуреза.

Бувад бисьёр камидроку обиқ,
Ду-се навбат чунин бигрехт собиқ. *Ҳозиқ*

**ОБКАНД** آبکند гузаргоҳи сел, селроҳа, ҷои оббурда.

Ҳар кӣ бошад ташнаву чашма наёбад ҳеҷ ҷой,
Бегумон, розӣ бибошад, гар биёбад обканд.
*Шаҳиди Балхӣ*

Бурҳонулмулк ... наздики қасабаи Сарқаҷ дар шикастҳо ва обкандҳои наҳр ... пинҳон шуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ОБКАШ** آبکش **1.** обкашон, машкоб, саққо.

Ҳам аз пеши он кас, ки бо бӯи хаш
Ҳамерафт бо машк сад обкаш ... *Фирдавсӣ*
Ғулом обкаш бояду хиштзан,
Бувад бандаи нозанин муштзан. *Саъдӣ*

**2.** обнӯшанда, обхӯранда, обхӯр.

Мабош аз сафоли куҳан обкаш,
Ки аз кӯзаи нав хӯранд об хаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**обкаши барг** раги барги наботот.

Гар гӯши ту оҳангшинос аст дар ин боғ,
Ҳар обкаши барги гуле риштаи созест.
*Солики Яздӣ*

**ОБКАШӢ** آب‌کشی обкашонӣ, машкобӣ.

Ду туркмон аз хайли ӯ биёмаданд ва муддатҳо бар он қалъа обкашӣ карданд. *«Роҳат-ус-судур»*

**ОБКОМА** آبکامه нонхӯриш, ки гӯё дар Исфаҳон аз ҷурғот, шир, тухми сипанд, хамири хушк ва сирка месохтаанд.

**ОБКОР** آبکار **1.** обкаш, саққо, машкоб.

Дар тутуқи боргаҳаш гоҳи бор
Мондакаш Исию Хизр обкор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** шаробхӯр, майнӯш; **3.** майфурӯш, бодафурӯш; ширакаш.

**ОБКОСТ** آبکاست камобӣ, ҳангоми кам шудани об.

Бибанд, эй писар, Даҷла дар обкост,
Ки суде надорад чу селоб хост. *Саъдӣ*

**ОБКӮР** آبکور **1.** касе, ки мардум аз нону намаки ӯ баҳраварнамешаванд; **2.** намакношинос, кӯрнамак.

Аз барои об чун хасмаш шуданд,
Обкӯру нонкӯр эшон буданд. *Румӣ*

**ОБЛУЧ||ОБЛУЧ** آبلوج||آبلوچ қанд, набот; каллақанд.

То облуҷ ҳамчу табарзад нашуд ба таъм,
То чун набот нест ба пеши назар шакар ...
*Пури Баҳои Ҷомӣ*

**ОБНАВАРД** آب‌نورد дарьёнавард, маллоҳ; **Калими обнавард** пайғамбари яҳудиён Мусо, ки мувофиқи афсона гӯё чун дар лаби дарьёи Нил душманон аз ақибаш расиданд, оби дарьё бурида шуд ва ӯ бо қавмаш аз дарьё гузашт.

Халили оташкӯбӣ, Калими обнавард,
Чӣ бок дорӣ дар корзор аз оташу об?!
*Масъуди Саъд*

**ОБНОК** آبناک **1.** обомехта.

Зери замин аз обу ҳаво обнок бувад, ки аз ҳамсоягии замин ва пазироии рӯшноии офтоб гарм шуда бошад. *Ибни Сино*

**2.** *ниг.* **обдор** 2.

Зи бурҷи шаҳӣ ахтари тобнок,
Зи дурҷи маҳӣ гавҳари обнок. *Хоҷу*

**ОБНӮС** آبنوس **1.** дарахтест сиёҳранг, ки чӯби он ниҳоят сахту вазнин буда, дар сохтани чизҳои зебои қиматбаҳо ба кор меравад ва дар вақти сӯхтан монанди уд бӯи хуше медиҳад.

Зи обнӯс даре андар ӯ фарошта буд,
Ба ҷои оҳан симин ҳама башу мисмор.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**2.** *киноя аз* вазнин, гарон.

Обнӯсам, дар буни дарьё нишинам чун садаф,
Хас наям, то бар сар оям, каф бувад ҳамтои ман.
*Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* сиёҳ, тира.

Ту гуфтӣ, ки абре ба ранг обнӯс
Биёмад, биборид аз ӯ сандарӯс. *Фирдавсӣ*

◇ **анҷуми обнӯс** *киноя аз* ситораҳо (дар шаби торик).

... Ки ин чарху ин анҷуми обнӯс
Басе ёд дорад чу Баҳрому Тус. *Ҳофиз*

**пардаи обнӯс** *киноя аз* шаб.

Падид омад он пардаи обнӯс,
Баросуд гетӣ зи овои кӯс. *Фирдавсӣ*

**ОБНӮСӢ** آبنوسی мансуб ба обнӯс 1.

Ба зери тахтнарди обнӯсӣ
Ниҳон шуд каъбатайни сандарӯсӣ. *Низомӣ*

Он обнӯсӣ шох бин, мори шикамсӯрох бин,
Афсунгари густох бин, лаб бар лаби ёр омада.
*Хоқонӣ*

◇ **кохи обнӯсӣ** *киноя аз* осмони тира.

Эй карда зи кохи обнӯсӣ
Дар ҳаҷлаи оҷ навъарӯсӣ. *Шоҳин*

**чархи обнӯсӣ** *ниг.* **кохи обнӯсӣ.**

Чун дар хами чархи обнӯсӣ
Маҳ рафт ба пардаи арӯсӣ ... *Ҳилолӣ*

**ОБО** *а.* آباء *ҷ.* **аб.**

Он ки зи обо равиши танг ёфт,
Дар равиши хеш ҳамон ранг ёфт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳазрати охунд хостанд ватани аслӣ ва ҷойҳои обову аҷдодро дар охири дам бинанд. *Садри Зиё*

**обои олӣ** падару бобоён.

Обои олии ту бувад кӯршабпарак,
Абнои софили ту ҳам аз ҷинси сифлагон. *Сайидо*

◇ **обои сабъа** афлок, олами боло; ҳафт сайёра; **обои унсурӣ** чор унсур: об, оташ, хок ва бод, ки гӯё асоси дуньёст.

**ОБОД** I آباد **1.** ободон, маъмур; *муқобили* **хароб 1.**

Агарчи мастии ишқам хароб кард, вале
Асоси ҳастии ман з-он хароб обод аст. *Ҳофиз*

То ғам нахӯрад кас, нашавад манзиле обод,
Ғам хӯрдаму обод надидам дили худро. *Мушфиқӣ*

**2.** хуб, хуш, хуррам; бегазанд, солим.

Суви ҳафтхон рӯ ба Тӯрон ниҳод,
Ҳамерафт бо лашкар ободу шод. *Фирдавсӣ*

**обод кардан** а) маъмур сохтан, ба тартиб овардан, басомон кардан; оростан; таҷҳизонидан.

Он ҷо сипоҳе ҷамъ кард аз замини Довар ва ба силоҳ обод кардашон ва бифиристод.
*«Таърихи Систон»*

[Амир Насруллоҳ] ... лабҳои Сирро обод мекард ва қӯрғон дуруст карда, асбобу аслиҳа ҷамъ менамуд. *Аҳмади Дониш*

б) хушу хурсанд намудан, шод гардонидан.

Сипаҳро дирам доду обод кард,
Сари дудаи хеш пурбод кард. *Фирдавсӣ*

**3.** *калимаи нидо* офарин, аҳсант, шодбод.

Дар ҷилваи он арӯси дилшод,
Обод бар он ки гӯяд обод! *Низомӣ*

Чун ту хушӣ, эй дӯст, ба вайронии дилҳо,
Обод ҳар он сина, ки обод набошад!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОБОД** II *а.* آباد *ҷ.* **абад.**

Он маъдани ишқ, к-он хулосаст,
Поянда шудаст то ба обод. (1) *Шамси Табрезӣ*

**ОБОДБУМ** آبادبوم сарзамини ободон, мулки маъмур.

Гаҳ дар ободбуму гаҳ ба хароб,
Шаҳр бар шаҳр мешуданд шитоб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОБОДОН** آبادان *ниг.* **обод** I.

Чун накардӣ харобе ободон,
Ба харобӣ чӣ мешавӣ шодон? (1) *Авҳадӣ*

Чун якчанде он ҷойгоҳ бибуд, дар ҳисбу неъмат рӯзгор гузошт ва фарбеҳу ободон гашт. (2)
*«Калила ва Димна»*

**ОБОДОНӢ** آبادانی ободшавӣ, маъмурӣ.

Дар асри ӯ доим фароҳӣ ва арзонӣ буд, вуфури неъмат ва ободонӣ. *Аҳмади Дониш*

**ОБОДӢ** آبادی *ниг.* **ободонӣ;** *муқобили* **харобӣ 1.**

Дар мулки дилам сабр маҷӯед, ки он ҷо
Ободии кам дораду вайронии бисьёр. *Мушфиқӣ*

Намебошад диламро, Сайидо, завқе ба ободӣ,
Маро бар сар ғубори кулфат аз таъмир мерезад.
*Сайидо*

**ОБОН** آبان моҳи ҳаштуми соли шамсӣ, ки ба 23 октябрь — 21 ноябрь рост меояд.

То нахӯрад шир ҳафт маҳ ба тамомӣ
Аз сари урдибиҳишт то буни обон ... *Рӯдакӣ*

То ки дар тозӣ муҳаррам бошад аз пеши сафар,
То ки андар порсӣ озар паси обон бувад ...
*Муиззӣ*

**ОБОНМОҲ** آبانماه *ниг.* **обон.**

Оби ангур биёред, ки обонмоҳ аст,
Кор якрӯя ба коми дили шоҳаншоҳ аст.
*Манучеҳрӣ*

**ОБОШНО** آبآشنا *киноя аз* оббур, оббоз, шиновар.

Касе, к-андар об асту обошност,
Аз об ар чу з-оташ натарсад, равост.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ОБОӢ** آبائی падарӣ; аҷдодӣ.

Ҳуқуқи обоӣ ва ниами он ҳазрат дар бораи ман бекарон. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОБПАЙКАР** آبپیکر *ниг.* **обандом.**

Субҳ аст камонкаш ахтаронро,
Оташ зада обпайкаронро. *Хоқонӣ*

**ОБРАВ** آبرو: **обрав будани чашм** иллат доштани чашм, ки аз он об рафта меистад.

Ҳазрати охундро чашмашон обрав буд, ки дар урф шилпуқ меноманд. *Садри Зиё*

**ОБРАФТОР** آب‌رفتار тундрав, тездав (сифати асп).

Шуданд аз обрафторон пиёда,
Садафкирдор сар бар каф ниҳода. *Нозим*

**ОБРЕЗ** آب‌ریز **1.** офтоба; обгардон; **2.** мабраз, обхона, халоҷо.

Шеъри ту бояд ба обрез дарандохт,
Гар бувад аз мушки тар набишта ба ибрез. *Сӯзанӣ*

**3.** обпарто; ташнов, ки дар пойгаҳи хона ё даҳлез месозанд.

**ОБРӮ(Й)** آبرو(ی) эътибор, иззат, шараф, некномӣ; номус.

Бихӯр он чи дорию бешӣ маҷӯй,
Ки аз оз коҳад ҳаме обрӯй. *Фирдавсӣ*
Туро гар бувад даъвии обрӯй,
Ба даъвои ин қавм ҳуҷҷат маҷӯй. *Шоҳин*

**обрӯ бурдан** беобрӯ кардан, шарманда кардан.

Ба сиоят дар ҳузури султон арз ва обрӯи мардум баранд. *Аҳмади Дониш*

**обрӯ доштан** соҳиби иззат ва номи нек будан, эътибор доштан.

З-инқилоб андеша кун, моро ба чашми кам мабин,
Дар диёри хеш мо ҳам обрӯе доштем. *Ҳозиқ*

**обрӯ рехтан** беэътибор кардан, шарманда кардан, беқадр намудан.

Обрӯи соғари худ то ба кай резам ба хок,
Бурдаам лабхушк аз дарьёи фикрат ҷоми хеш. *Саидо*
Обрӯ натвон ба пеши нокасон чун шамъ рехт,
Эй тапиш, шарме, ки ин ҷо шӯъла дар чанг аст об. *Бедил*

**ОБСАВОР** آب‌سوار *киноя аз* ҳубоб, қуббачаи об.

Об, ки ӯ хайма зи борон кунад,
Дониран обсаворон кунад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОБСОЛ** آبسال боғ.

Ҳаметобад зи чархи сабз Айюқ,
Чу оташ бар саҳифа(и) обсоле. *Носири Хисрав*

**ОБХАР||ОБХАРД** آبخور||آب‌خورد *ниг.* **обхӯр.**

**ОБХАСТ||ОБХУСТ** آبخست||آب‌خوست **1.** хушкие, ки дар миёни об воқеъ аст, ҷазира.

Тане чанд аз он мавҷи дарьё бираст,
Расиданд наздикии обхаст. *Унсурӣ*

**2.** меваи дар об табоҳшуда, меваи обгазид.

Рӯи туркон ҳаст нозебову чуст,
Зарду пурчин чун турунҷи обхуст. *Фарқадӣ*

**ОБХЕЗ** آب‌خیز **1.** тӯфон, туғёни об, ҷӯши дарьё.

Ва аз он ҷо рӯй ба қасаба ниҳод, вақти обхез буд, ба шӯр расид, тарсид аз абраи он об. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** мад(д); *муқобили* **ҷазр** III.

Ту гуфтӣ қатраи борон шуда гум,
Ба мавҷи обхези баҳри қулзум. *Бадрӣ*

**3.** замини сернами заҳ.

**ОБХОНА** آبخانه **1.** мустароҳ, мабраз, халоҷо; **2.** яке аз ҳабсхонаҳои арки Бухоро, ки ҷои сернам буд.

Ба яке аз маҳбасҳои он ҷо, ки обхона меноманд, ба ҳамон ҳол андохтанд. *Садри Зиё*

**ОБХУСТ** آبخوست *ниг.* **обхаст.**

**ОБХӮР||ОБХАР||ОБХАРД** آب‌خور||آبخورد *ниг.* **обишхӯр.**

Сар фурӯ кардам миёни обхар,
Аз фурунҷи манш хашм омад магар. *Рӯдакӣ*
Гилу оби сиёҳи тира ҳаме,
Аз чӣ маънии обхӯр бошад. *Масъуди Саъд*
Хост дилам, то ки ба масҷид шавад,
Обхӯраш ҷониби майхона бурд. *Ғиёсӣ*

**ОБХӮРДА** آبخورده обдида, обрасида.

**ОБЧИН** آبچین порчае, ки бадани мурдаро пас аз шустан бо он пок мекунанд.

Ба паймон, ки чизе нахоҳӣ зи ман,
Надорам ба марг обчину кафан. *Фирдавсӣ*

**ОБШИНОС** آب‌شناس **1.** роҳбаладн киштӣ, ки пастию баландии зери обро медонад.

Ба назди обшинос он кас аст тӯъмаи мавҷ,
Ки з-оби илми ту дорад гузар тамаъ ба шиноҳ. *Разии Нишопурӣ*

**2.** шахсе, ки замини обнокро аз беоб фарқ мекунад (дар вақти кандани чоҳ ва кориз); **3.** *маҷ.* қоидадон, таомулдон, расмшинос.

**ОБШОР** آبشار **1.** шаршара, шалола.

Эй чашмаи ҳаёт, тағофул зи ҳад гузашт!
Мавҷи сароби ашки ман аст обшорҳо. *Саидо*
Аз равониҳои ашки ман кӣ додаш огаҳӣ?
Навҳа андар обшор оби равон бардошта. *Савдо*

**2.** сероб, пуроб.

Заминашон ҳама обшор, муштамил бар гулу гулзор ва мӯҳтавӣ бар анвои фавокеҳу асмор. *Аҳмади Дониш*

**ОБЬЁР** آبیار касе, ки киштро об медиҳад, обмон, оброн.

То кишт тухми меҳри ту як дам ҷудо нашуд
Аз чашмасори хуни ҷигар обьёри чашм. *Камоли Исмоил*
Обьёри табиати имкон,
Мазраи эътиборро деҳқон. *Бедил*

**ОБЬЁРӢ** آبیاری об додан ба кишт, обмонӣ, обронӣ.

**ОБӢ** I آبی **1.** *мансуб ба* об I 1; **обӣ шудани об** *киноя аз* ях кардани об, сокин ва мунҷамид шудани об.

Ҳар куҷо шарҳи сафои ту диҳанд,
Об обӣ шавад аз ҳайронӣ. *Анварӣ*

**2.** он чӣ дар об зиндагӣ мекунад.

Дили моҳиву мурғи обӣ дар об
Шуд аз ёди дарьёи оташ кабоб. *Саидо*
Бо ғами марг кас набошад хаш,
Обиёнро чӣ айш дар оташ? *Мактабӣ*

**3.** обьёришаванда.

Шавад — обӣ, нашавад — лалмӣ. *Зарбулмасал*

**4.** *киноя аз* осмониранг, ба ранги об; ◇ **обӣ шудани муомала** бад шудани кор; дар вазъияти танг мондан.

Ва тоифаро ... муомала чандон обӣ шуд, ки даст аз ҳаёт шустанд. *Неъматхони Олӣ*

**ОБӢ** II آبی бихӣ.

Гар ту сад себу сад *обӣ бишмурӣ*,
Сад намояд, як шавад чун бифшурӣ. *Румӣ*

**ОБҶӮ(Й)** (آبجو(ی обталаб, ташна.

Ҳамчу нилуфар бирав з-ин тарфи ҷӯ,
Ҳамчу мустасқӣ ҳарису обҷӯ. *Румӣ*

**ОВ** I *т.* آو шикор, сайд.

**ОВ** II آو *шакли дигари* **об** I.

Қай тавонад, ки ҳамчу моғ чаков
Бизанад ғута дар миёнаи ов. *Саноӣ*

**ОВАНГ** آونگ 1. ресмон, канаб ё чӯбе, ки ба он меваҳоро меовезанд, отанг.

Чун барги лола будам ману акнун
Чун себи пажмурида бар овангам. *Рӯдакӣ*

Духтари раз, ки ту бар торами токаш дидӣ,
Муддате шуд, ки бар ованг сараш дар канаб аст. *Анварӣ*

2. овехта, овезон, муаллақ; **ованг бастан** овехтан, хӯша карда овехтан.

Туй, ки хӯшаи Парвин бар ин равоқи баланд
Зи бахри нуқли ҷалоли ту бастаанд ованг. *Заҳири Форьёбӣ*

**ованг шудан** овехта шудан.

Ҷонам чу ба дори ҳаҷрат ованг шавад,
Саҳрои ҷаҳон бар дили ман танг шавад.*

**ОВАНГОН** آونگان *ниг.* **ованг** 2.

Рафта бо бозӯш аз тундии маркаб остин,
Гашта овангонш аз паҳлӯи астар пӯстин. *«Хористон»*

**овангон кардан** овехтан.

**ОВАНД** I آوند зарфи моеот.

Шавад ҳар сафоле, ки ованди май,
Бари мо бувад беҳтар аз тоҷи Кай.*

**ОВАНД** II آوند далел, ҳуҷҷат, бурҳон.

Чунин гуфт бо паҳлавон Золи Зар:
Гар ованд хоҳӣ, ба теғам нигар. *Фирдавсӣ*

**ОВАНД** III آوند *ниг.* **ованг.**

В-аз дори ано гашт ҳасуди ту нигунсор,
Чун хӯшаи ангури бар ованд шикаста. (1) *Сӯзанӣ*

**овар** آور *асоси замони ҳозираи* **овардан.**

**ОВАР** I آور яқинан, ба таҳқиқ; ҳатман, албатта.

Гурӯҳи дигар гуфтанд: На, ки ин бутро
Бар осмони барин буда ҷойгоҳ, овар. *Фаррухӣ*

Агар дида ба гардун баргуморад,
Зи саҳмаш пора-пора гардад, овар. *Абӯшуайб*

**ОВАР** II آور *бадқиёфа, баднамо*; бадқиёфа, баднамо; кареҳ, бад.

Наздики ақл ҷумла дар ин аҳд бовар аст,
К-имрӯз ҳамчу ҷаҳл ҳунар зишту овар аст. *Унсурӣ*

**оварd** آورد *асоси замони гузаштаи* **овардан.**

**ОВАРД** آورد ҷанг, корзор, ҷидол, пайкор.

Ба оварd ҳар ду баровехтанд,
Ҳама хок бар ахтарон рехтанд. *Фирдавсӣ*

**оварd гирифтан** ҷанг кардан.

Ниётус бигзид ҳафтод мард,
Ки оварd гиранд рӯзи набард. *Фирдавсӣ*

**ОВАРДА** آورده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **овардан;** 2. *адш.* шеъре, ки аз ғайри илҳом ва зӯран навишта шудааст; *муқобили* **омада** 3.

**ОВАРДАН** آوردن 1. чизеро бо худ аз ҷое ба ҷое нақл ё ҳамл кардан; ҳозир кардан.

Бигиредаш аз пушти он пили маст,
Ба пеши ман оред баста ду даст. *Фирдавсӣ*

Биёвард он дам зану шӯйро,
Ҷавонрову он пирбонуйро. *Савдо*

2. зоҳир кардан, ба миён ниҳодан; **хашм овардан** хашмгин шудан.

Морро ҳарчанд беҳтар парварӣ,
Чун яке хашм оварад, кайфар барӣ. *Рӯдакӣ*

3. зодан, таваллуд ёфтан; таваллуд кардан, зоидан.

З-овардани ман набуд гардунро суд,
В-аз бурдани ман ба иззу ҷоҳаш н-афзуд.
В-аз ҳеҷ касе низ ду гӯшам нашнуд,
К-овардану бурдани ман аз бахри чӣ буд. *Хайём*

Пурсидамаш: Чӣ гунаҳ ва чӣ ҳолат аст? Гуфт: То кӯдаке биёвардам, дигар кӯдакӣ накардам. *Саъдӣ*

4. нақл кардан, ривоят намудан, ҳикоят кардан.

Ҳар кӣ хонад, донам, ки айб накунад ба овардани ин ҳикоят, ки бефоида нест. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Дар амсоли ҳукамо овардаанд, ки яке аз ҳукком яке аз уммоли золими худро ба шиканҷа кашид. *Аҳмади Дониш*

5. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ ба маънои кардан, намудан ва ғ., мас. 'бор овардан', 'посух овардан', 'рӯй овардан' ва ғ.; **ба кор овардан** ба кор бурдан, кор фармудан.

Дигар рӯз он лашкару хазоин ва ғуломони саройро бардошт ва латоифулҳиял ба кор оварd, то ба Хоразм бозбарад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ба ранҷ овардан** озор додан, ба азоб монондан.

Чу бо лашкарам тан ба ранҷ оварам,
Зи Руму зи Чин ному ганҷ оварам. *Фирдавсӣ*

**ОВАРДАНӢ** آوردنی 1. *сифати феълии замониояндаи* **овардан;** 2. тӯҳфа, пешкаш.

Зи пӯшиданӣ, ҳам зи оганданӣ,
Зи ҳар сӯ биёвард оварданӣ. *Фирдавсӣ*

**ОВАРДГОҲ||ОВАРДГАҲ** آوردگاه||آوردگه 1. майдони мубориза, майдони ҷанг, маҳалли муҳориба, ҷанггоҳ.

Басе як ба дигар даровехтанд,
Басе хун дар овардгаҳ рехтанд. *Низомӣ*

**овардгоҳ ниҳодан** ҷанг кардан.

Ду ҷангӣ ба кирдори дарранда гург
Ниҳоданд овардгоҳе бузург. *Фирдавсӣ*

2. чорогоҳ.

Маъдани зоғ шуд оромгаҳи кабку тазарв,
Маскани шер шуд овардгаҳи гӯру ғазол. *Фаррухӣ*

**ОВАРДХОҲ** آوردخواه *ниг.* **овардҷӯй.**

... Ки аз мо якеро ба овардгоҳ
Фиристӣ бари турки овардхоҳ. *Фирдавсӣ*

**ОВАРДҶӮЙ** آوردجوی мубориз, ҷанговар; ҷангҷӯ.

Ҷаҳон гашт пур гурди овардҷӯй,
Зи хун хост дар ҷои новард ҷӯй. *Асадӣ*

**ОВАРИДАН** آوریدن *ниг.* **овардан.**

Сипоҳе, ки наврӯз гирд оварид,
Ҳаме нест кардаш зи ногаҳ шаҷом. (5) *Дақиқӣ*

**ОВАРӢ** آوری **1.** яқин, аниқ, ба дурустӣ.

Мардумон ҳамвор донанд оварӣ,
Қ-аз ниҳони ман ту худ огаҳтарӣ. *Рӯдакӣ*

2. эътимоднок, боварнок.

Қасе, к-ӯ ба маҳшар бувад оварӣ,
Надорад ба кас кинаву доварӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

**ОВАСТО** آوستا *ниг.* **Авесто.**

**ОВАСТОХОН** آوستاخوان **1.** он кӣ Авесто мехонад; **2.** ситоишкунандаи худо.

**ОВАХ** آوخ дареғ, афсӯс, оҳ.

Ҷаҳон дасти ҷафо бикшод, овах,
Вафоро зӯри бозуе намондаст. *Хоқонӣ*

Дар сина маро ҳазор дӯзах,
Худ гӯй, ки чун насӯзам, овах. *Ҳотифӣ*

**ОВАҲ** آوه *ниг.* **овах.**

Гуфт: Оваҳ, бе баҳона чун равам,
В-ар бимонам аз иёдат, чун шавам. *Румӣ*

**овез** آویز *асоси замони ҳозираи* **овехтан.**

**ОВЕЗ** آویز **1.** ҷанг, пайкор, ҷидол; *муқ.* **овезиш** 2.

Дигар раҳ шуд, оҳанги овез кард,
Баровард гард, аспро тез кард. *Асадӣ*

2. *маҷ.* майл, хоҳиш; дилкашолӣ.

Макун, к-ин меш дандон тез дорад,
Ба хӯрдан дунба дил овез дорад. *Низомӣ*

**ОВЕЗА** آویزه ҳалқаи гӯш, гӯшвора; **овезаи гӯш** гӯшвора, ҳалқаи гӯш.

Ту мардуми дидаӣ, на овезаи гӯш,
Аз гӯш ба дида о, ки дар дида беҳӣ.
*Қамоли Исмоил*

Диловез овезаи гӯшашон,
Ба сад ҳусн месуд бар дӯшашон. *Ҳотифӣ*

**овезаи гӯш гардонидан** (*ё* **кардан**) а) дар гӯшу ҳуш нигоҳ доштан.

Зинҳор дар ин боб сухани ғаразгӯён машунав, панди маро чун гавҳари гаронбаҳо овезаи гӯши худ кун. *Садри Зиё*

б) гӯшрас кардан, ба гӯш расонидан, хотирнишон кардан.

Мавлоно Нуриддин гавҳари таърихро аз садафи хотир баровper, дар риштаи назм кашида, овезаи гӯши мустамеон гардонид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ОВЕЗИШ** آویزش **1.** алоқа, пайвастагӣ.

Гарчи ҳар ҷо дилам овезишу омезиш кард,
Қиблаи ишқ ҳамон аст, ки буд аз аввал. *Ҷомӣ*

Ба хешаш чунон дид овезише,
Ба ӯ кард хешона омезише. *Ҳотифӣ*

**2.** ҷанг, пайкор, набард; *муқ.* **овез** 1.

Чӣ созем тадбираш аз сулҳу ҷанг,
Ки омад ба овезиш ин кор танг. *Низомӣ*

Ҳар ду лашкар ба ҷанг машғул шуданд ва овезише буд, ки Хоразмшоҳ гуфт, дар муддати умр чунин ёд надорад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ОВЕЗОН** آویزان **1.** *феъли ҳоли замони ҳозираи* **овехтан;**

**2.** машғул, андармон.

Боди саҳарӣ сапедадам хезон аст,
Бо меғи сиёҳ ба ҷанг овезон аст. *Манучеҳрӣ*

3. ҷангкунон.

Ғӯриён даррамиданд ва ҳазимат шуданд ва овезон мерафтанд то деҳа, ки дар пои кӯҳ буд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ОВЕХТАН** آویختن **1.** овезон кардан, муаллақ намудан; овезон шудан, қашола шудан.

Чӯк зи шохи дарахт хештан овехта,
Бонгкунон то саҳар оби даҳон рехта. *Манучеҳрӣ*

2. ба дор кашидан.

Нашояд, ки бошӣ ту андар замин,
Ҷуз овехтан нест подоши ин. *Фирдавсӣ*

3. часпидан, ҷанг задан.

Охир ба машаққати зи ҳад беш
Овехт ба ӯ чу тир дар реш. *Шоҳин*

Аз салобати ин сухан нафас ба гулӯяш банд шуда, ба домани шоҳи қаландарон овехт.
*Садри Зиё*

4. *киноя аз* дарафтидан, ҷанҷол кардан, ҷангидан, ҷанг кардан.

...Ки он ҷои ҷанг асту хун рехтан,
Або Геву бо Рустам овехтан. *Фирдавсӣ*

Ҳунартон ҳаме рӯзи овехтан
Набинам ҷуз аз зуд бигрехтан. *Асадӣ*

5. *маҷ.* дил бастан; алоқаманд шудан, ҳамсӯҳбат шудан.

Беш аз ин бадхӯию тундӣ макун,
Соате бо мо биёвез, эй ғулом! *Анварӣ*

6. муошират кардан, алоқа кардан, наздик шудан (бо зан).

Ба як моҳ як бор аз овехтан
Фузун гар кунӣ, хун бувад рехтан. *Фирдавсӣ*

**ОВЕШАН||ОВЕША** آویشن||آویشه пудинаи кӯҳӣ, ҳулба.

Акнун начарад гавазн дар саҳро,
Ҷуз сунбулу карвиёву овешан. *Носири Хисрав*

**ОВО** آوا *шакли кӯтоҳшудаи* **овоз.**

Аз ин асафу овои ӯ фиғон дар аҳли киштӣ афтод.
*Аҳмади Дониш*

**ово додан** садо баровардан; хониш кардан.

Эй булбули хушово, ово деҳ,
Эй соқӣ, он қадаҳро бо мо деҳ. *Рӯдакӣ*

**ово кардан** ҷеғ задан, муроҷиат кардан.

То номи касе нахуст и-омӯзӣ,
Дар маҷмаи халқ чун кунӣ-ш ово? *Носири Хисрав*

**ово кашидан** бо садои баланд ҷеғ кашидан, фарьёд кардан.

Ҳар гаҳ он зоғ мекашад ово,
Ояд овои ӯ бад-ин маъво,
То маро ҷои будан ин маъвост,
Гӯши ман бар садои он овост. *Ҷомӣ*

◇ **овои нарм** *киноя аз* сухани мулоим, гуфтори форам.

Ба ин сурати зишту ин рӯи гарм
Даромад ба пешаш ба овои нарм. *Савдо*

**овои сард** *киноя аз* гуфтори зишт, гапи дағал.

Бадандеши мо он кучо гуфту кард,
Зи кирдори нохубу овои сард. *Фирдавсӣ*

**ОВОЗ** آواز **1.** бонг, нидо, савт, садо.

Чун гозуре аз дур чома бар санг занад, захми чома набинӣ ва то соате овоз шунавӣ. *Ибни Сино*

Азбаски чашм дорам, к-он маҳ зи дар дарояд,
Аз чо чаҳам, чу ногаҳ овози дар барояд. *Ҷомӣ*

Бар овози чанг орамидан хуш аст,
Зи пирон насоеҳ шунидан хуш аст. *Бедил*

**овоз бардоштан** овоз баровардан, садо баровардан.

Бардошт дурӯя табл овоз
В-аз рӯи алам дирафш шуд боз. *Шоҳин*

**овоз баровардан** а) садо додан.

Ҳазрати устоз баъд аз фурсате аз байни чомаву дастор овоз баровларданд. *Садри Зиё*

б) сурудан, хондан.

Ғазалсароии Ноҳид сарфае набарад,
Дар он мақом, ки Ҳофиз баровард овоз. *Ҳофиз*

Хонандаи ин арӯси танноз
Аз парда чунин барорад овоз... *Ҳилолӣ*

**овоз додан** (*ё* **задан**) а) чеғ задан, даъват кардан.

Берун омад ва гуфт: Холидро халифа овоз медиҳад, Холид бархост ва ба андарун рафт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ғуломеро ду бор овоз дод, ӯ чавоб надод. Гуфт: Магар нашнидӣ? *Аҳмади Дониш*

б) эълон кардан, чар кашидан; огоҳонидан, хабар додан.

Ту аз ганч товони он боздеҳ,
Ба кишвар зи фармонам овоз деҳ. *Фирдавсӣ*

**овоз кардан** нидо кардан, фарьёд кардан.

Ба душман пур аз хашм овоз кард,
Ту гуфтӣ магар тундур оғоз кард. *Рӯдакӣ*

**овоз кардани гӯш** чарангос задани гӯш ба сабаби иллате ё шатта хӯрдан ва ғ.; **овоз фурӯ бастан** монеъ шудан ба овозбарорӣ, хомӯш гардонидан.

Бихоҳам гуфт бо ту як сухан боз,
Маро шармат фурӯ бастаст овоз.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ба овоз гуфтан** *киноя аз* баланд гап задан.

Зан аз сӯи дигар ба овоз гуфт,
Ки ин роз худ нест андар нуҳуфт. *Савдо*

**ба як овоз гуфтан** якчоя изҳор намудан; баробар гап задан.

Ба як овоз ӯро гуфтанд ба забонҳои фасеҳ.
*«Таърихи Систон»*

**2.** акси садо; *маҷ.* омин.

Дӯш аз бахт шунидам хабари васли туро,
Ман дуо кардаму аз шаш чиҳат овоз омад.
*Алии Хуросонӣ*

**3.** нола, фиғон.

Зоҳидо, дар дил чу ман ишқи бути маҳваш туруст,
Қ-аз фалак имшаб гузашт овози «ё раб, ё раб»-ат.
*Шоҳин*

**4.** забон.

Бар овози Симурғ гуфтӣ сухан,
Фаровонхирад буду донишкуҳан. *Фирдавсӣ*

**5.** *маҷ.* овоза, шӯҳрат; номи нек, шараф.

Ба пурсиш гирифтӣ ҳама рози ӯй,
Зи неку бади ному овози ӯй. *Фирдавсӣ*

**овоз гардидан** овоза шудан, шӯҳрат ёфтан.

Агар навмед аз ин диз бозгардам,
Ба зиштӣ дар чаҳон овоз гардам.
*Фахриддини Гургонӣ*

**6.** асбобест, ки садои хониши паррандагонро тақлид мекунад.

Вай фармуда буд, овозҳо сохта буданд аз баҳри гирифтани мурғон. *«Таърихи Байҳақӣ»*

◇ **овози табли раҳил** хабари марг, хабари ачал.

Чу бархезад овози табли раҳил,
Ба хок андарояд сари шеру пил. *Фирдавсӣ*

**ОВОЗА** آوازه **1.** овоз, садо.

Дил чу хум чанд бар овоза ниҳӣ,
Н-ояд овоз чуз аз хумми тиҳӣ. *Ҷомӣ*

Гургӣ, валек қатран борон надидай,
Нашнидааст гӯши ту овозаи сагон. *Сайидо*

**2.** хабари паҳншуда; хабар.

Ин овоза дар тамоми диёри ислом мунташир шуда, мардум... барои таҳсили улум ба Бухоро меомаданд. *Аҳмади Дониш*

**овоза афгандан** хабаре паҳн кардан (барои мақсаде).

Чу Баҳман ба Зобулситон хост шуд,
Чап афганд овоза в-аз рост шуд. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* шӯҳрат, номварӣ; зикр.

Олам аз овозаам лабрезу ман по дар ватан,
Дар гиреҳ чун нофи оҳуи Хутан дорад маро.
*Сайидо*

Аҷуза духтаре дошт дар ғояти ҳусну чамол. Ҳазрати эшон овозаи ӯро шунида хостгори ӯ гаштанд.
*Садри Зиё*

**овозаи** *чизе* **шикастан** (*ё* **нишондан**) *киноя аз* шӯҳрати чизеро маҳв намудан.

Рӯиндижи озро кушодам,
Овозаи «ҳафтхон» шикастам. *Хоқонӣ*

Хуноби чигар сиришк кардем,
Овозаи арғавон нишондем. *Зуҳурӣ*

**4.** *мус.* кӯтоҳшудаи «шаш овоза» — шаш мақом аз дувоздаҳ мақом: Салмак, Шаҳноз, Моя, Наврӯз, Гардония ва Гавашт.

Намудам раҳи «Рост» «Ушшоқ»-ро,
Зи «Овоза» пур кардам офоқро. *Ҷомӣ*

**5.** қалъае дар Туркистони қадим.

Диже дошт Пармуда Овоза ном,
Аз он диж буд эмину шодком. *Фирдавсӣ*

**ОВОЗҶӮ(Й)** آوازجو(ی) шӯҳратталаб, шӯҳратпараст.

Аз ин лофандагон в-овозҷӯён бигзар, эй Ҳуччат,
Ки ту марди ҳақу зӯҳдӣ, на марди лофу овозӣ.
*Носири Хисрав*

**ОВОЙ** آوای *ниг.* **ово.**

**ОВОН** *а.* آوان *ҷ.* **он** III.

Дар овони тифлӣ, ки аз заъфи рой
Намекардам аз фарқи сар фарқ пой... *Шоҳин*

Дар он овон Шукурбек ном дузди шабрав дар Бухоро истило ёфта, мардум... ба фиғон омада буданд. *Аҳмади Дониш*

**ОВОР** I آوار **1.** *ниг.* **овора I** 1.

Палангонро даровардан зи кӯҳсор,
Гавазонро зи беша кардан овор...
*Фахриддини Гургонӣ*

Ба ман супурду зи ман бистуданд фиръавнон,
Шудам ба аҷзу зарурат зи хонумон овор.
*Масъуди Саъд*

2. хароб, вайрон.

Ҳазор буткада овор карда ҳар як аз ӯ,
Ҳазор шери даранда ба қаҳр карда шикор.
*Ғазоирӣ*

Хашм гирӣ, ҷанг ҷӯӣ, чун бимонӣ аз ҷавоб,
Хашм як сӯ неҳ, сухан густар, ки шаҳр овор нест.
*Носири Хисрав*

3. ғорат, яғмо, тороҷ.

Бод гӯӣ нофаҳои Тиббатистон бардарид,
Боғ гӯӣ корвони Шуштар овор кард. *Фаррухӣ*

4. гард, хок, ғубор.

Аз овори аспону гарди сипоҳ
Бишуд рӯшноӣ зи хуршеду моҳ. *Фирдавсӣ*

5. оҳанрезае, ки ҳангоми сӯрох кардани наъл меафтад, резгӣ.

**ОВОР II** آوار *ниг.* **овора II; овор доштан** ҳисоб доштан.

Хирадманд бо аҳли дунъё ба рағбат
На суҳбат, на кору на овор дорад. *Носири Хисрав*

**ОВОР III** آوار соз, мувофиқ; **овор омадан** мувофиқ будан, созгор будан.

Ту бодию ман хоки ту, ту обу ман хошоки ту,
Бо хӯи оташноки ту сабри ман овор омада. *Хоқонӣ*

**ОВОРА I** آواره **1.** дурафтода, ҷудошуда аз ватан ва хонумон; ғариб; саргардон, дар ба дар; парешонгард.

Бад-ӯ гуфт, к-аз хона овораам,
Аз Эрон яке марди беовораам. *Асадӣ*

**овора бурдан** *киноя аз* дур кардан, ҷудо сохтан; ғариб гардондан.

Чу доя шуд зи кори Вис огоҳ,
Ки чун овора бурд ӯро шаҳаншоҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**овора гаштан** (ё **гардидан**) аз хонумон дур ва саргардон шудан.

Ба обистанӣ рӯз бечора гашт,
Зи шаҳру зи шӯи худ овора гашт. *Низомӣ*

**овора доштан** саргардону дар ба дар кардан.

Нишоти бодаи айём дар пай дарди сар дорад,
Шудам хоку маро боди сабо оворатар дорад.
*Сайидо*

2. *маҷ.* гирифтор, мубтало.

Гуфтӣ, ки бад-ин сӯҳо ғамнок чӣ мегардӣ,
Овора диле дорам дар ҳалқаи гесӯят.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. гурезон; гурехта; шикастхӯрда.

Чу бадхоҳ пеш оядат, кушта беҳ,
Гар аз ҷанг овора, баргашта беҳ. *Фирдавсӣ*

Ба думми гурезандагон шаб мапӯй,
Чу душман шуд овора, бешаш маҷӯй. *Асадӣ*

4. *ниг.* **овор** I 2; **овора кардан** (ё **сохтан**) а) аз хонумон дур андохтан, сарсону саргардон намудан.

То сурма хоки кӯи ту кардаст чашми ман,
Овора карда хоб ду чашмат зи чашми ман.
*Адиб Собир*

Чу гавҳар аз ватан овора созад софтабъонро,
Илоҳо, дар ғамободи ҳаводис инқилоб афтад.*

б) хароб кардан, вайрон кардан.

Ин чист ту мекунӣ, ба ҳарза вилояти хештан хароб ва овора кардӣ ва бо чандон ҳақ, ки Султон бо ту дорад, исьён пеш гирифтӣ?
*«Таърихи Табаристон»*

в) *маҷ.* саргарм кардан, шавқ ангехтан, ба завқ овардан.

Раҳ задани мутрибаш овора кард,
Нағмаи ӯ пардаи ҷон пора кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОВОРА II** آواره ҳисоб, шумор; дафтари ҳисоб.

Бас дер намондааст, ки мулки маликонро
Оранд ба девони ту овораву дафтар. *Муиззӣ*

**ОВОРАГӢ** آوارگی ҷалои ватан кардан, дурафтодагӣ аз хонумон; ғарибӣ; саргардонӣ, парешонӣ.

Валлаҳ, ки шаҳр бе ту маро ҳабс мешавад,
Оворагии кӯҳу биёбонам орзуст. *Шамси Табрезӣ*

Бо лаззати оворагии водии ишқат
Ғурбатзадагонро нашавад майли ватанҳо. *Ҷомӣ*

**ОГАНА||ОКАНА** آگنه||آکنه чизе, ки миёни абраву астар мегузоранд, аз қабили пашм, пахта ва ғ.

Шуд зимистону зи ҷудат бунае мехоҳам,
Абраву остару оганае мехоҳам. *Сӯзанӣ*

**ОГАНДА||ОКАНДА** آگنده||آکنده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **оганда**н; **оганда** (ё **бароканда**) **кардан** а) пур кардан; б) *маҷ.* гӯронидан, дафн кардан.

Ба даргоҳи Қисро яке боғ буд,
Ки девори ӯ бартар аз роғ буд.
Ҳама гирд бар гирди он канда кард,
Мар-он мардумонро бароканда кард. *Фирдавсӣ*

2. фарбеҳ, сергӯшт, пурра; пуртароват, зебо.

Дарозу гирду оганда ду бозу,
Дарахти дилрабое гашта ҳар ду.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ҳамегуфту лабҳо пур аз ханда дошт,
Рухон ҳамчу гулнор оганда дошт. *Фирдавсӣ*

3. носуфта, суфтаношуда.

Бипайваста, гӯй, парокандаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро. *Фирдавсӣ*

4. дамида, варамнок.

Доштам тотуяке лоғари бадному асав,
Пушт оганда чу дасти ҷарабу рӯи махав. *Шоҳин*

5. тавила, аспхона.

Дӣ чу ба оканда шудам, ёфтам,
Охури чун потилаи сифлагон. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ОГАНДАГӢ||ОКАНДАГӢ** آگندگی||آکندگی **1.** пурӣ, анбӯҳӣ; **2.** *маҷ.* ҷамъият, якҷоягӣ.

Рӯзгор чандон ҷамъияту огандагиро ба тафриқаву парокандагӣ расонид. *«Таърихи Табаристон»*

**ОГАНДАГӮШ||ОКАНДАГӮШ** آگنده گوش||آکنده گوش

1. кар, он кӣ гӯшаш вазнин аст.

Ба фарьёд то барнадорӣ хурӯш,
Сухан нашнавад марди огандагӯш. *Саъдӣ*

Фаровонсухан бошад огандагӯш,
Насиҳат нагирад магар дар хамӯш. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* гунаҳгор, осӣ.

**ОГАНДАН||ОҚАНДАН** آگندن||آكندن **1.** пур кардан, анбоштан.

Ҳар чоҳе ва чашмае, ки андар бодия буд, ки аъроб аз он ҷо об хӯрдандӣ, ҳамаро ба хок биоганданд. «*Таърихи Табарӣ*»

Қасе, ки лутф кунад бо ту, хоки пояш бош,
Ва гар хилоф кунад, дар ду чашмаш оган хок!
*Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* бастан.

Гуфто: Нашунидам, эй падар, панд,
К-ангушти замона гӯшам оганд. *Мактабӣ*

**ОГАНДАНӢ||ОҚАНДАНӢ** آگندنی||آكندنی **1.** *сифати феълии замониояндаи* **огандан; 2.** *маҷ.* асбобу ҷиҳози хона.

Зи пӯшиданӣ, ҳам зи оганданӣ
Зи ҳар сӯ биёвард оварданӣ. *Фирдавсӣ*

**ОГАНДАПАР||ОҚАНДАПАР** آگنده‌پر||آكنده‌پر пурпар, серпар, парнок.

Гар набувад болиши огандапар,
Хоб тавон кард ҳаҷар зери сар. *Саъдӣ*

**ОГАНДАПАҲЛУ||ОҚАНДАПАҲЛУ** آگنده‌پهلو||آكنده‌پهلو бисьёр фарбеҳ, тануманд.

Чаранда(и) девлох огандапаҳлу,
Тане фарбеҳ, миён чун мӯй лоғар. *Унсурӣ*

**ОГАНДАРОН||ОҚАНДАРОН** آگنده‌ران||آكنده‌ران фарбеҳсурин; фарбеҳ.

Бинозам ба он рахши огандарон,
Ки фарбеҳ шуд аз васфи ӯ достон.*

**ОГАНИДАН** آگنیدن *ниг.* **огандан.**

**ОГАНИШ||ОҚАНИШ** آگنش||آكنش **1.** пур кардан, анбоштан; пурӣ, пуршавӣ; **2.** он чӣ ки бо он даруни чизеро пур мекунанд.

Чун рост бувад, хуб намояд сухан,
Дар хуб ҷома хуб шавад оганиш. *Носири Хисрав*

**3.** чағбут, пахтаи кӯҳна; латтакӯҳна; афганда.

Он табъро, ки илму саховат шиор нест,
Аз олимӣ-ш фахру зи зуфтӣ-ш ор нест.
Ҷуз чашмзахми уммату таъвизи бухл нест,
Ҷуз радди чарху оканиши рӯзгор нест. *Саноӣ*

**ОГАНҶ** آگنج ҳасиб; гипо.

Асибу гурда бирун кун ту зуду бар ҳам кӯб,
Ҷигар биёзану оганҷро ба сомон кун. *Кисоӣ*

**ОГАФТ** آگفت ранҷ, озор; офат, бало.

Бозгуфт ин сухан се бору бирафт,
Бингар ӯро, ки чун гирифт огафт. *Саноӣ*

**ОГАҲ** آگه *ниг.* **огоҳ.**

**ОГАҲИДАН** آگهیدن *ниг.* **огоҳидан.**

**ОГАҲОНИДАН** آگهانیدن *ниг.* **огоҳонидан.**

**ОГАҲӢ** آگهی *ниг.* **огоҳӣ.**

**ОГИН** آگین **1.** пур, анбошта, мамлӯ, моломол.

Ҳамегуфт: Агар дахма заррин кунам,
Зи мушки сияҳ гирдаш огин кунам. *Фирдавсӣ*

**2.** *ниг.* **огана.**

Худ парри кабӯтарони минӯст,
К-огини чаҳорболиши ӯст. *Ҳоқонӣ*

**ОГОҲ||ОГАҲ** آگاه||آگه **1.** хабар; маълумот; **огоҳ доштан** хабар доштан, хабардор будан.

Бад-ӯ гуфт, к-эй наврасида шубон,
Чӣ огоҳ дорӣ зи рӯзу шабон? *Фирдавсӣ*

Манам ҳамчун пиёда, ту саворӣ,
Зи ранҷи рафтанам огаҳ надорӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** бохабар, хабардор, воқиф.

Қасе, ки огаҳӣ аз завқи ишқи ҷонон ёфт,
Зи хеш ҳайф бувад, гар даме бувад огоҳ. *Рӯдакӣ*

Эй аҷуза, бидон ва огоҳ бош, ки абвоби саодат ба рӯят боз шуд. *Садри Зиё*

**огоҳ гаштан** (*ё* **шудан**) бохабар шудан, хабардор шудан, воқиф будан.

Падар огоҳ гашт аз пешаи ман,
Ба теша кард пора решаи ман. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дар қафас афтодаму сайёди ман огаҳ нашуд,
Доғам аз дасти ба дом афтодани беҷони хеш.
*Сайидо*

**огаҳ кардан** бохабар кардан, огоҳонидан.

Рӯ ба шаҳру диёри худ овард,
Падарашро зи ҳол огаҳ кард. *Мушфиқӣ*

**огоҳ шудан** *ниг.* **огоҳ гаштан; 3.** *киноя аз* ҳушьёр, доно, оқил, хирадманд.

Ба ҷуз ҳикмати марди огоҳ нест,
Ки берун зи ҳукми хирад роҳ нест. *Ҷомӣ*

Ба таҷрибаи ҳақиқат огоҳони олам бехост расида. *Бедил*

**ОГОҲДИЛ** آگاه‌دل бохабар, доно, дилогоҳ, соҳибдил.

Нафси огоҳдилон оҷизи шайтон нашавад,
Саг кам аз шер набошад, чу шубон дар гала аст.
*Соиб*

**ОГОҲИДАН||ОГАҲИДАН** آگاهیدن||آگهیدن хабар ёфтан, огоҳ шудан, бохабар шудан.

Биёгоҳад, акнун чу ман размҷӯй
Шавам бо саворон ба наздики ӯй. *Фирдавсӣ*

**ОГОҲОНИДАН||ОГАҲОНИДАН** آگاهانیدن||آگهانیدن хабар додан, хабардор кардан.

Биёмадам, то туро биёгоҳонам.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ОГОҲӢ||ОГАҲӢ** آگاهی||آگهی **1.** хабар; овоза.

Ба ҳар ҳафт кишвар зи ман огаҳист,
Ситора рухи равшанамро раҳист. *Фирдавсӣ*

**огоҳӣ додан** хабар додан.

Аз ҳоли ҳастии чизҳо маро огоҳӣ диҳад.
*Ибни Сино*

Доғи дилро оҳҳои оташин бошад нишон,
Дуди равзан медиҳад огоҳӣ аз сӯзи кабоб. *Ҷомӣ*

**огаҳӣ ёфтан** хабардор шудан, воқиф гаштан.

Огаҳӣ чун аз он ду ҳамдам ёфт,
Ҳам дар он шаб ба ҷои хеш наёфт. *Мушфиқӣ*

**огаҳӣ тохтан** хабарчӣ фиристодан.

Ба Ковуси Кай тохтанд огаҳӣ,
Ки тахти меҳӣ шуд зи Рустам тиҳӣ. *Фирдавсӣ*

**2.** хабардорӣ, воқифӣ; ҳушьёрӣ; маърифат.

Ғафлат аз гову хар ҳунар бошад,
Огаҳӣ ҷавҳари башар бошад. *Бедил*

Чарх чандон ки занад нақши ҳаводис бар об,
Мешавад ҷавҳари оинаи огоҳии мо. *Соиб*

**3.** шунидан, хабардор шудан.

Ту донӣ, ки дидан беҳ аз огаҳист,
Миёни шунидан ҳамеша тиҳист. *Фирдавсӣ*

◇ **аз огаҳӣ рафтан** (**ё шудан**) беҳуш шудан, аз ҳуш рафтан.

Шаҳаншаҳ маст буд, аз бода беҳуш,
Бирафт аз огаҳиву шуд аз ӯ ҳуш.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОГУР** آگور хишти пухта.

Оҳаки кофурваш андуда бар огури ӯ,
Хишти зарринро муталло карда, гӯӣ, оби сим.
*Ибни Ямин*

**ОГӮШ** آگوش *ниг.* **оғӯш.**

Чун чарх сарфиганда зиям, гарчи сарварам,
Огӯш аз он ба хоки фурӯтан дароварам. *Хоқонӣ*

Амир ӯро ба хештан хонд ва дар огӯш гирифт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ОГӮШИДАН** آگوشیدن дар оғӯш гирифтан, ба бағал кашидан.

**ОД** *а.* عاد **1.** қабилаи афсонавие аз авлоди Нӯҳи пайғамбар, ки гӯё худо ба ҷиҳати нофармонӣ бо тӯфони бод ҳалок гардонидааст.

Дар Эрону Тӯрон халалҳо фитод,
Зи ҳар гӯша сар кард тӯфони Од.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**2.** *маҷ.* ҳар чизи қадимӣ; ◇ **Оду Самуд** *киноя аз* гунаҳкороне, ки аз худо ҷазо дидаанд.

Зи дасти шоҳиди нозукъизори исодам
Шароб нӯшу раҳо кун ҳадиси Оду Самуд. *Ҳофиз*

**ОДА** آده чӯбе, ки барои нишастани кабӯтарон ва парандагони дигар ба болои ду чӯби рост устувор карда шудааст.

Фалак чу бурҷи кабӯтар, кабӯтарон чу нуҷум,
Миёни бурҷ хати истивост чун ода.*

**ОДАМ** آدم **1.** *д.* мувофиқи асотири Таврот номи аввалин инсон, ки гӯё худо онро аз гил офаридааст ва бо васвасаи шайтон аз гандуми мамнӯъ хӯрда бо занаш Ҳавво аз ҷаннат ронда шудааст.

Хӯрда будӣ ба ҳама умр зи анвои гиёҳ
Соли деҳқонии Одам алафи гандадарав. *Шоҳин*

**2.** одамизод, инсон; ҷинси одам; **3.** хидматгор.

Қабли аср одами вазир омада, маро ба вазоратхона таклиф кард. *Аҳмади Дониш*

Ҳазрати охунд харе... диданд, ба одамони худ фармуданд, ки ба ҳавлиашон баранд. *Садри Зиё*

◇ **одами хокӣ** *киноя аз* одамизод аст, ки гӯё аз хок офарида шудааст ва пас аз марг боз ба хок меравад.

Мо ба сад хирмани пиндор зи раҳ чун наравем,
Чун раҳи одами хокӣ ба яке дона заданд. *Ҳофиз*

**замони Одам** *киноя аз* ибтидои пайдоиши олам.

Шеъри Ҳофиз дар замони Одам андар боғи хулд
Дафтари насрину гулро зинати авроқ буд. *Ҳофиз*

**хонадони Одам** авлоди башар, одамизод, ки гӯё ҳамагӣ аз Одаму Ҳавво пайдо шудаанд.

Падар ба ҷои писар ҳаргиз ин карам накунад,
Ки дасти ҷуди ту бо хонадони Одам кард. *Саъдӣ*

**ОДАМЗОД(А)** آدمزاد(ه) *ниг.* **одамизода.**

Охир одамзодаӣ, эй нохалаф,
Чанд пиндорӣ ту пастиро шараф? *Румӣ*

Ҳеҷ одамзода тан ба чунин корҳо дарнадиҳад.
*Аҳмади Дониш*

**ОДАМИГАРӢ** آدمیگری *ниг.* **одами(й)ят** 2.

Харгӯш чун ҳикояти худро тамом кард,
Маймун шуниду паҳлуяш омад нафасзанон.
Гуфт: Эй дарозгӯш, чаро лоф мезанӣ?
Аз одамигарӣ на туро ному на нишон! *Сайидо*

**ОДАМИЗОД(А)** آدمیزاد(ه) зодаи одам, инсон.

На ҳар одамизода аз дад беҳ аст,
Ки дад з-одамизодаи бад беҳ аст. *Саъдӣ*

**ОДАМИЙЯТ** *а.* آدمیت *ниг.* **одами(й)ят.**

**ОДАМИСИРАТӢ** آدمی‌سیرتی *ниг.* **одами(й)ят** 1.

Нахуст одамисиратӣ пеша кун,
Пас он гаҳ малакхӯӣ андеша кун. *Саъдӣ*

**ОДАМИХОР(А)** آدمی‌خوار(ه) **1.** *одамхӯр.*

Чӣ анбӯр, — аждаҳои одамихор,
Халоси ёфтан з-ӯ ҳаст душвор. *Сайидо*

**2.** *киноя аз* мардумозор; бадхоҳ.

Одамихоранд ағлаб мардумон,
Аз салом-алайкашон кам ҷӯ амон. *Румӣ*

**ОДАМИ(Й)ЯТ** *а.* آدمیت **1.** *мардумӣ, инсонӣ, одамӣ.*

Ба ҳақиқат одамӣ бош, вагарна мурғ, донӣ,
Ки ҳамин сухан бигӯяд ба забони одамийят. *Саъдӣ*

**2.** *киноя аз* неккислатӣ, хушхулқӣ; соҳиби беҳтарин хислатҳои инсонӣ будан; инсондӯстӣ, раҳмдилӣ.

Одамийят маҷӯ зи ёр, Камол,
Қ-он ҷафоҷӯ париваш афтодаст. *Камоли Хуҷандӣ*

Дар миллати мурувват ва одамият гунаҳгор бошӣ! *Аҳмади Дониш*

**одамият доштан** соҳиби хислатҳои инсонӣ будан, инсонияг доштан; инсондӯст ва раҳмдил будан.

Ин тоифаи хирқапӯшон амсоли баҳоиманд ва аҳлияту одамият надоранд. *Саъдӣ*

**ОДАМӢ** آدمی *ниг.* **одами(й)ят** 2.

Ҳар он к-ӯ гузашт аз раҳи мардумӣ,
Зи девон шумар, машмараш з-одамӣ. *Фирдавсӣ*

Баъд аз вуҷуд хайри одамӣ дар илму маърифат бошад. *Аҳмади Дониш*

Одамӣ дар олами хокӣ намеояд ба даст,
Одаме аз нав бибояд сохт в-аз нав оламе. *Ҳофиз*

**ОДАРАНГ** آدرنگ *ниг.* **озаранг.**

**ОДАРАХШ** آدرخش *ниг.* **озарахш.**

**ОДАРМ** آدرم *ниг.* **одрам.**

**ОДАТ** *а.* عادت кору рафторе, ки одам ба он ҳӯ гирифтааст, ҳӯӣ; расм.

Ҳофизо, одати хубон ҳама ҷавр асту ҷафо,
Ту ки з-ин тоифа уммеди вафо медорӣ. *Ҳофиз*

Худ ин нахлро одат ин асту кор:
Пас аз бист сол оварад баргу бор. *Шоҳин*

одат кардан омўхта шудан, расм пайдо кардан.

Ва ҷомаҳон батакаллуф пўшидан одат накунад,
ки беқаноат адл мумкин набошад. *Аҳмади Дониш*

**ОДИЛ** *а.* عادل баинсоф, додгар, адолатпеша.

Бо раийят сулҳ кун в-аз ҷанги хасм эмин нишин,
З-он ки шоҳаншоҳи одилро раийят лашкар аст.
*Саъдӣ*

Ба ғоят карим, раҳим, одил ва оқил буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Нигаҳ дорад шубон з-офоти гургон гўсфандонро,
Тааддӣ дар диёри ҳокими одил намебошад. *Сайидо*

**ОДИНА** آدینه рўзи ҷумъа.

Ва масҷиди ҷомеъи дигаре ҳаст, ки рўзи одина он ҷо ҳам намоз кунанд. *Носири Хисрав*

Аммо имрўз ба рўзгори мо ҳар одина бозор бошад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ОДИНАЖОД** عادی‌نژاد он кӣ аз қавми Од аст; *ниг.* **од.**

Дар Анҷоз гурдест одинажод,
Ки аз размӣ Рустам наёрад ба ёд. *Низомӣ*

**ОДИЯ** *а.* عادیه *муаннаси* **одӣ.**

Ғоилаи ҳасад аз ҷумлаи мафосиди одия аст.
*«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**ОДИЯНДА** آدینده тиру камон, қавси қузаҳ, рангин камон, ки агар дар вақти борон офтоб бароянд, дар осмон намоён мешавад.

Алам абру тундур бувад кўси ў,
Қамон одиянда шавад, жола тир. *Рўдакӣ*

**ОДОБ** *а.* آداب *ҷ.* **адаб.**

Насри Аҳмади Сомонӣ ... сахт некў баромад ва бар ҳама одоби мулук савор шуд. (1)
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳама механдиданд, ҳиҷобу ҳаёву одоб аз миён бардошта шуд. (4) *Садри Зиё*

**одоби муошарат** он қоидаҳои одоб, ки дар муомила ва рафтор бо мардумон бояд риоят шавад.

Китоби «Чаҳор мақола» аз тасонифи Низомии Арўзист ва он нусхаест муфид дар одоби муошарат ва ҳикмати амалӣ дар оини хидмати мулук ва ғайри золика. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**одоби саворӣ** тартибу қоидаи саворагӣ.

Силоҳ ва одоби саворӣ биёмўхтӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**одоби фозила** хислатҳои писандида; **одоби ҳарб** қоидаву қонуни ҷанг.

Ман онам, ки дар шеваи таъну зарб
Ба Рустам даромўзам одоби ҳарб. *Саъдӣ*

**ОДОБДОН** آدابدان қоидадон, қонуншинос, донандаи тартибу таомул, таомулшинос.

Мусиё, одобдонон дигаранд,
Сўхта ҷону равонон дигаранд. *Румӣ*

**ОДОТ** *а.* عادات *ҷ.* **одат;** ◇ **харқи одот** *д. киноя аз* кароматӣ авлиё, корномаи фавқулоддаи авлиё.

Каромот ва харқи одот аз ҳазрати эшон чун барфу борон боридан гирифт. *Садри Зиё*

**ОДОШ** *т.* آداش ду шахсе, ки як ном доранд, ҳамном.

**ОДРАМ||ОДАРМ** آدرم **1.** намаде, ки таги зини асп мегузоранд, намадзин, чиргӣ, арақчини асп.

Мардро оганда аз гардӣ саворон чашму гўш,
Аспро оғушта андар хуни мардум одрам.
*Мухтории Ғазнавӣ*

**2.** афзори дирафшмонанди махсус, ки бо он намадзин медўзанд; бигиз; **3.** аслиҳа, силоҳи ҷанг (аз қабили найза, шамшер, ханҷар, тир, камон ...).

Дабоғат чунон додам ин чармро,
Ки бартобад осеби одармро. *Низомӣ*

**ОДРАХШ** آدرخش *ниг.* **озарахш.**

**ОДӢ** *а.* عادی одатшуда, одатӣ, расмшуда, муқаррарӣ.

**ОЁ** آیا *ҳиссачаи саволӣ* магар.

Он турки паричеҳра, ки дўш аз бари мо рафт,
Оё чӣ хато дид, ки аз роҳи хато рафт? *Ҳофиз*

**ОЁНӢ** آیانی **1.** хушояндагӣ; **2.** осонӣ.

Лашкаратро таъна оёнӣ-ст бар чархи фалак,
Маҷлисатро базла сомонест бар хулди барин.
*Фиғонӣ*

**ОЁТ** *а.* آیات *ҷ.* **оят||оя** 1, 2.

Ин табибони навомўзанд ҳад,
Ки бад-ин оёташон ҳоҷат бувад. (2) *Румӣ*

Нуқтаи холу хатат оёти ҳуснанду ҷамол,
Як-як он оётро он рўи зебо ҷомеъ аст. (1)
*Камоли Хуҷандӣ*

**оёти муташобеҳ** *д.* оятҳои Қуръон, ки маънояшон сареҳ ва равшан набуда, таъвил ва тавзеҳи гуногун дошта метавонанд; **оёти хушдилӣ** *киноя аз* суханони хурсандиовар.

Дар саҳни бўстон қадаҳи бода нўш кун,
К-оёти хушдилӣ бирасид аз забони гул. *Ҳофиз*

**ОЖАДА** آژده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **ожадан 1.**

Ба доғе ҷигаршон кунӣ ожада,
Ки бахшоиш орад бар эшон дада. *Фирдавсӣ*

**ожада будан** харошида ва ноҳамвор будан.

Андоми душманони ту аз тири навакӣ
Монанди сўки хўшаи ҷав бод ожада.
*Шокири Бухороӣ*

Рухи адўт чу норанг зарду ожада бод,
Ба сўзане, ки на оташ гудозаду на заранг.
*Заҳири Форьёбӣ*

**2.** рангкарда; олуда.

Суи хона шуд духтари дилзада,
Рухони муасфар ба хун ожада. *Фирдавсӣ*

**3.** дўхта, бахья кардашуда.

Дурўя бузургон кашида рада,
Саропой яксар ба зар ожада. *Фирдавсӣ*

**ОЖАДАН||ОЖИДАН||ОЧИДАН** آژدن||آژیدن||آجیدن **1.** халондан; сўрох кардан, мас. бо тир, сўзан ва ғ., хастан.

Зи бас дар чарми эшон ожада тир,
Ту гуфтӣ: Пур зи пар гаштанд нахҷир.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** сўҳон кардан; ҳамвор кардан.

Ба ком-андараш найзаи оҳанин,
Ба дандон чу сўҳон биёжад ба кин. *Асадӣ*

Аз гарди сафолат ба лаби ҷӯи сухандон
Ҷонро ба кафи ақл ҳамешӯю ҳамеож!
*Носири Хисрав*

3. *кинояаз* бахья кардан; дӯхтан.

Хуб суханҳошро ба сӯзани фикрат
Бар дилу ҷони латифи хеш биёжанд.
*Носири Хисрав*

**ОЖАНГ** آژنگ чин, ки ба сабаби пирӣ ва ё қаҳру ғазаб дар рӯй ва пешонӣ пайдо мешавад; шикан, гиреҳ, оҷинг.

Бузургворию кирдори ӯву бахшиши ӯ
Зи рӯи пирон берун ҳамебарад оҷанг. *Фаррухӣ*

**ОЖАНГЧЕҲР** آژنگ‌چهر 1. касе, ки рӯяш пурочинг аст, оҷингрӯ; 2. лақаби яке аз қаҳрамонҳои «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ Родбарзин.

Ҳамон низ чун Қорану Бурзмеҳр,
Дигар Родбарзини Ожангчеҳр. *Фирдавсӣ*

**ОЖАХ** آژخ *ниг.* **озах.**

Аз ростӣ ту хашм хӯрӣ, донам,
Бар боми чашм сахт бувад ожах. *Кисоӣ*

**ОЖИДАН** آژیدن *ниг.* **ожадан.**

**ОЖИР** آژیر 1. омода, муҳайё, тайёр; ҳушьёр, хабардор.

Сипаҳро биёрою ожир бош,
Шабу рӯз бо таркашу тир бош! *Фирдавсӣ*

2. зиёд, бисьёр, фаровон.

Саросар ҳама дашт нахчир буд,
Гиё хӯрдану пӯшиш ожир буд. *Асадӣ*

**ОЖИРИДАН** آژیریدن *1. омода кардан, муҳайё сохтан; 2. ҳушьёр кардан, хабардор кардан.*

**ОЖИРӢ** آژیری 1. ҳушьёрӣ, зиракӣ.

Туро нахонам ҷуз кофару ситамгар аз он-к
Ба бад намудани ман карда кори ожирӣ. *Дақиқӣ*

2. бисьёрӣ, фаровонӣ.

**ОЗ** آز 1. тамаъ, тангчашмӣ, ҳирс; орзую хоҳиши зиёд.

Тавонгар бувад ҳар куҷо оз нест,
Хунук он касе, к-озаш анбоз нест. *Фирдавсӣ*

Сабз гашт аз сахош кишти умед,
Сер гашт аз атош меъдаи оз. *Адиб Собир*

**оз варзидан** ҳарисӣ намудан, тамаъкорӣ кардан.

Ва гар оз варзему печон шавем,
Падид ояд он гаҳ, ки беҷон шавем. *Фирдавсӣ*

**оз парастидан** ҳирс варзидан, ҳарисӣ кардан.

Ҷаҳон чун бар ӯ барнамонд, эй писар,
Ту низ оз мапрасту андӯҳ махар. *Фирдавсӣ*

2. ғаму ҳасрат, андӯҳ.

Чунин аст гетӣ пур аз озу дард,
Аз ӯ то тавон, гирди бешӣ магард. *Фирдавсӣ*

Ози он нози гузашта бигирифтаст туро,
Набуд он ноз туро ҳеҷ магар мояи оз.
*Носири Хисрав*

**ОЗАР** I آذر 1. оташ.

Баски дорам сӯзи дил, худро ба озар мезанам,
Синаро дар шӯълаи дил чун самандар мезанам.
*Махфӣ*

2. *маҷ.* сӯзу гудоз, дард, ғам.

Васвасаи нафсонӣ дили бародар бар озар ниҳод.
*Авфӣ*

**дар озар афтодан** ба азобу укубат гирифтор шудан, дар ғами чизе сӯхтан.

Бодо ҳамеша толиби озарми ту сипеҳр,
Гарчи аз ӯ адӯи ту дар озар уфтод. *Анварӣ*

3. оташи муқаддас, ки дар болои он оташкада месохтаанд; *маҷ.* оташкада (дар Эрони қадим ҳафт оташкадаи машҳур будааст, ки ҳар яке аз онҳо ба яке аз ҳафт сайёра нисбат дода шуда ва ҳар як номи махсус доштаанд).

Пароканд гирди ҷаҳон мӯбадон,
Ниҳод аз бари озарон гунбадон. *Дақиқӣ*

**озари Барзин** (*ё* **Озарбарзин**) оташкадаи шашӯм.

Дар дилу дар дидаи ман солу моҳ
Озари Барзин бувад рӯди Ганг. *Масъуди Саъд*

**озари Баҳром** (*ё* **Озарбаҳром**) оташкадаи сейӯм; **озари Зардушт** (*ё* **Зардҳушт**) оташкадаи ҳафтӯм.

Парастандаи озари Зардҳушт
Ҳамерафт бо божу барсам ба мушт. *Фирдавсӣ*

**озари Меҳр** (*ё* **Озармеҳр**) оташкадаи якӯм; **озари нӯш** (*ё* **Озарнӯш**) оташкадаи дуюм; **озари оин** (*ё* **Озароин**) оташкадаи чорӯм; **озари Хурдод** (*ё* **Харрод, Хурин**) оташкадаи панҷӯм.

Падару модари саховату ҷуд
Ҳар ду хонанд шоҳро домод.
Пеши ду дасти ӯ суҷуд кунанд,
Чун муғон пеши озари Хурдод. *Рӯдакӣ*

4. *номи падари Иброҳими пайғамбар, ки бутгар ва ҳайкалтарош буд.*

Бидод аз нақши Озар сад нишон об,
Намуд аз сеҳри Монӣ сад асар бод. *Робеа*

Ба ном(и) эзад буте симинтанам ҳаст,
Ки дар бутхонаи Озар набошад. *Ҳофиз*

**ОЗАР** II آذر 1. номи моҳи нӯҳуми соли шамсӣ, ки ба 22 ноябрь — 21 декабри соли милодӣ рост меояд; *муқ.* **озармоҳ.**

Даю баҳману озару фарвадин
Ҳамеша пур аз лола бинӣ замин. *Фирдавсӣ*

2. номи рӯзи нӯҳуми ҳар моҳи солшумории шамсӣ, ки мувофиқи расми форсҳо агар номи рӯз бо номи моҳ мутобиқат кунад, ин рӯзро ҷашн мегирифтаанд ва гӯё дар ин рӯз нохун гирифтан, мӯй тарошидан ва ғ. нек шуморида мешудааст; *муқ.* **озархуш.**

Эй хирадманд сарву тобон моҳ,
Рӯзи озар маи чу озар хоҳ. *Масъуди Саъд*

**ОЗАР** III آزر *шакли дигари* **озор** II.

**ОЗАР** IV آذر шакли кӯтоҳшудаи Озарбойҷон.

Чу Баҳром рух сӯи Озар ниҳод,
Фиристода омад зи қайсар чу бод. *Фирдавсӣ*

**ОЗАРАНГ||ОДАРАНГ** آذرنگ||آدرنگ 1. шакли кӯтоҳшудаи озарранг, ба ранги шуъла, оташранг, зардранги ба сурхӣ моил; тобон.

Фурӯғе падид омад аз ҳар ду санг,
Дили санг гашт аз фурӯғ озаранг. *Фирдавсӣ*

Баросуд як ҳафта бар ҷои ҷанг,
Ба ёқути май ранг дод озаранг. *Низомӣ*

2. *ниг.* **озар** I 1.

Чу гӯгирд зад меҳнатам озаранг,
Ки дар хокам афканд чун бодаранг.
*Масъуди Саъд*

3. *ниг.* **озар** I 2.

Зи фарзанд бар ҷону тант озаранг,
Ту аз меҳри ӯ рӯзу шаб чун наҳанг. *Абӯшакури Балхӣ*

Эй чашми хушат маро чу дида,
Як рӯз мабод озарангат. *Саноӣ*

**ОЗАРАФРӮЗ** آذرافروز *ниг.* **оташафрӯз.**

**ОЗАРАХШ||ОДАРАХШ** آذرخش||آدرخش барқ, соиқа.

Набошад з-ин замона бас шигифтӣ,
Агар бар мо биёяд озарахшо! *Рӯдакӣ*

**ОЗАРБАРЗИН** آذربرزین *ниг.* **озар** I (**озари Барзин**).

**ОЗАРБАҲРОМ** آذربهرام *ниг.* **озар** I (**озари Баҳром**).

**ОЗАРГУН** آذرگون **1.** оташранг, ба ранги оташ; сурхранг; **2.** лола, ки баргаш сурх ва миёнааш сиёҳ аст.

Гар касе гӯядт: Бас неку ҷавонӣ, шод бош,
Шодмон гардию рух монанди озаргун кунӣ. *Носири Хисрав*

Ба ҳам буданд он ҷо Вису Ромин,
Чу дар як боғ озаргуну насрин. *Фахриддини Гургонӣ*

3. *ниг.* **самандар.**

**ОЗАРГУШАСП** آذرگشسپ **1.** номи оташкадае будааст дар Балх, ки Гуштосп сохта ва Искандар хароб кардааст.

Чунон дид дар хоб, к-оташпараст
Се оташ фурӯзон бибурдӣ ба даст,
Чу Озаргушаспу чу Харроду Меҳр.
Фурӯзон чу Баҳрому Ноҳидчеҳр. *Фирдавсӣ*

Баҳори дилафрӯз дар Балх буд,
Қ-аз ӯ тоза гулро даҳан талх буд,
Зада мӯбадаш наъли заррин бар асп,
Шуда номи он хона Озаргушасп. *Низомӣ*

2. барқ, соиқа.

**ОЗАРД** آزرد ранг, фом, лавн, гуна.

**ОЗАРДАН** آزردن *ниг.* **озурдан.**

**ОЗАРДЗАРД** آزردزرد зардранг, зардгун.

Абри фарвардин ба борон дар чаман парвард вард,
Гашт хайрӣ бо фироқи наргисаш озардзард. *Қатрон*

**ОЗАРЗАРДУШТ** آذرزردشت *ниг.* **озар** I (**озари Зардушт**).

**ОЗАРИЮН||ОЗАРЬЮН** آذریون *шакли арабишудаи* **озаргун** 2.

Ҳавои тоати туст он насими ҷонпарвар,
Ки аз миёнаи озар бирӯяд озариюн. *Заҳири Форьёбӣ*

**ОЗАРКАДА** آذرکده *ниг.* **оташкада.**

**ОЗАРКЕШ** آذرکیش *ниг.* **оташпараст.**

**ОЗАРМ** I آذرم *ниг.* **одарм.**

**ОЗАРМ** II آزرم **1.** шарм, ҳаё.

Дурӯғ ирзу озарм камтар кунад,
В-агар рост гӯӣ, кӣ бовар кунад? *Абӯшакури Балхӣ*

Ӯ дуздаду ман гудозам аз шарм,
Дуздафшорист ин, на озарм. *Низомӣ*

2. иззат, ҳурмат; эътибор, бузургӣ.

Мардумӣ гиру донишу озарм,
Вайхак, аз рӯи худ надорӣ шарм! *Саноӣ*

Ба озарм аз ҷамолаш парда бардор,
Бинеҳ дар пеши ӯ бар хок рухсор. *Убайди Зоконӣ*

3. раҳм, меҳр, шафқат; нармӣ, нармдилӣ.

Шуморо ба дида дарун шарм нест,
Зи роҳи хирад меҳру озарм нест. *Фирдавсӣ*

Агар хоҳӣ бообрӯй бошӣ, озармро пеша кун. *«Қобуснома»*

Ду лашкар баробар шуд ороста,
Шуд озармҳо пок бардошта. *Низомӣ*

**озарм доштан** а) раҳм кардан, меҳру шафқат доштан.

Тақдир, ки бар куштанат озарм надошт...
В-аз қатли ту як зарра дили нарм надошт... *Рӯдакӣ*

Чун ҷомаи чармин шумурам сӯҳбати нодон,
Зеро ки гарон бошаду тан гарм надорад.
Аз сӯҳбати нодон батарат низ бигӯям,
Хеше, ки тавонгар шуду озарм надорад. *Ибни Ямин*

б) ҳурмат кардан, эҳтиром намудан; рӯи хотир кардан, поси хотири касеро нигоҳ доштан.

Надонисту озарми касро надошт,
Ҳаме ин бар он, он бар ин баргумошт. *Фирдавсӣ*

Озарм дораш, арчи ба пешат бувад ҳақир,
Арзон шумораш, арчи ба наздат гарон бувад. *Маҷди Ҳамгар*

4. адолат, инсоф.

Нигаҳ дорад озарм тахти каён,
Ба хунрезӣ аввал набандад миён. *Низомӣ*

5. роҳат, осудагӣ, осоиш.

Чунин дод посух, ки он к-аз нахуст
Ба неку бад озарми ҳар кас биҷуст... *Фирдавсӣ*

6. ғам, ғусса, андӯҳ.

...Ки андар замона маро кӯдакест,
Зи озарми ӯ бар дилам хоб нест. *Фирдавсӣ*

7. хорӣ, зорӣ.

Бидонед, к-ин арз озарм нест,
Сухан бо муҳобову бо шарм нест. *Фирдавсӣ*

8. ошкор, зоҳир.

Боз зи ганҷина гиреҳ кард боз,
Гаҳ сухан озарм шуду гоҳ роз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОЗАРМГОҲ||ОЗАРМГАҲ** آزرمگاه||آزرمگه ҷои истироҳат, истироҳатгоҳ.

Ҷаҳондор бо фатҳ дамсоз гашт,
Шабонгаҳ ба озармгаҳ бозгашт. *Низомӣ*

**ОЗАРМЕҲР** آذرمهر *ниг.* **озар** I (**озари Меҳр**).

**ОЗАРМОҲ** آذرماه номи моҳи нӯҳуми соли шамсӣ, ки ба 22 ноябрь — 21 декабри соли милодӣ рост меояд; *муқ.* **озар** II 1.

Ҳама ахтаршиносон зиҷ бурданд,
Шумори ахтарон як-як бикарданд.
Чу гардишҳои эшонро бидиданд,
Зи озармоҳ рӯзе баргузиданд. *Фахриддини Гургонӣ*

**ОЗАРМҶӮ(Й)** آزرمجو(ی) баинсоф, боадолат; ҳурматкунанда.

Забон ростгӯю дил озармҷӯй,
Ҳамеша ҷаҳонро бад-ӯ обрӯй. *Фирдавсӣ*

Ду соҳибдил нигаҳ доранд мӯе,
Ҳамедун саркаше в-озармҷӯе,
Ва гар дар ҳар ду ҷониб ҷоҳилонанд,
Агар занҷир бошад, бигсилонанд. *Саъдӣ*

**ОЗАРНӮШ** آذرنوش *ниг.* **озар I (озари нӯш).**

**ОЗАРОИН** آذرآئین *ниг.* **озар I (озари оин).**

**ОЗАРПАРАСТ** آذرپرست *ниг.* **оташпараст.**

Бигуфто: Тарике нагирам ба даст,
Ки нашнидам аз пири озарпараст. *Саъдӣ*

**ОЗАРФАЗО** آذرفزا *ниг.* **оташафрӯз.**

Нафасро ба узрам чу ангез кард,
Чу озарфазо оташам тез кард. *Рӯдакӣ*

**ОЗАРХУШ** آذرخش *муқ.* **озар** II 2.

**ОЗАРЬЮН** آذریون *ниг.* **озариюн.**

**ОЗАРӢ** I آذری отшранг, сурхранг; сурх.

Зи хупе, ки буд баҳраи модарӣ,
Бичӯшиду шуд чеҳраш озарӣ. *Фирдавсӣ*

◇ **бути озарӣ** а) бути зебое, ки падари Иброҳими пайғамбар Озар тарошида буд.

Ҷудо гашт аз ӯ кӯдаке чун парӣ,
Ба чеҳра ба сони бути озарӣ. *Фирдавсӣ*

б) санами зебо, маҳбубаи хушрӯй.

Бутони озарӣ аз буткада бирун ҷастанд,
Ки лола боз ба дашт оташи Халил кашид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**нақши озарӣ** *киноя аз* нақши зебои рангоранг.

Пур нақши озарӣ шуду пур сурати парӣ
Боғ аз баҳори хурраму чашм аз ҷамоли гул.
*Адиб Собир*

**ОЗАРӢ** II آذری шакли кутоҳшудаи озарбойҷонӣ.

**ОЗАХ||АЗАХ** آزخ||ازخ *донаҳои сахти гӯштини* ба қадри мош ва ё нахӯд, ки бештар дар дасту пои инсон ва дар бадани баъзе ҳайвонот мебарояд, севол.

Ба гирди оразн он моҳрӯй, ҷоҳи занах
Сипоҳи занг даромад ба сони мӯру малах.
Гули рухонш зи мушки сиёҳ холӣ дошт,
Чӣ ҷурм кард, ки гул хор гашту мушк озах?!
*Сӯзанӣ*

**ОЗВАР||ОЗУР** آزور ҳарис, тамаъкор.

Ба чизе фиребад дили озвар,
Ки бошад ниёзаш бад-он бештар. *Асадӣ*

Ҳама хунхору озвар чу магас,
Ҳама фарзин ба кажравӣ чу фарас. *Саноӣ*

Даҳони тир чунон бозмонда аз паи чист?
Агар нашуд ба ҷигаргӯшаи адӯт озур?!
*Камоли Исмоил*

**ОЗИЛ** *а.* عاذل маломатгар, таънazananда, накӯҳишкунанда.

Озило, чанд ин судоъу моҷаро,
Панд кам деҳ баъд аз ин девонаро. *Румӣ*

**ОЗИМ** *а.* عازم касе, ки ба коре азму ирода мекунад, оҳангкунанда, қасдкунанда, азмкунанда; **озим шудан** (ё гаштан) а) азму ирода кардан; б) раҳсипор гардидан, равона шудан.

Султон Муҳаммад бо лашкаре гаронсанг аз Ироқ ба қасди бародар озими Хуросон шуд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Вақте ки аз Тошканд озими доруссалтанаи Русия шудем, фасли хазон буд. *Аҳмади Дониш*

Ҳамчунин олими номдор, қарини ҳазор озор озими он вило гаштанд. *Садри Зиё*

в) ҳозир шудан, омода гаштан.

Ба истиқбол шав дарҳол озим,
Бубар бо хеш — бошад он чӣ лозим. *Ҳозиқ*

**ОЗИН** آذین **1.** ороиши шаҳр ва роҳҳо, хавоза, ҷодиру хайма, чорҷӯба, тоқи зафар, нишемангоҳ ва дигар зебу зинат ва ороиш, ки дар рӯзҳои ид ва гоҳи омадани подшоҳон дар кӯчаву роҳҳо месохтанд; шаҳророй; зебу зинат, ороиш; *муқ.* **оин** 1.

Даштҳоро либосҳо рангин,
Боғҳоро зи ҳуллаҳо озин. *Саноӣ*

**озин бастан** зинат додан, оро додан, оростан.

Чун ба шаҳри Рай расид, мардумони он ҷо хабар ёфта буданд ва такаллуфе карда ва шаҳрро озин баста буданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**озин кардан** зинат додан, оро додан.

То зи лола марди шодон гирди худ хирман занад,
То зи лӯълӯъ марди ғамгин пеши рух озин кунад.
*Ломеӣ*

Турки ман меҳру вафо сирату оин накунад,
То ки бар барги гул аз ғолия озин накунад. *Сӯзанӣ*

**2.** олате, ки бо он равғанро аз дуғ ҷудо мекунанд, ширзана, гуппӣ.

**ОЗИР** I *а.* عاذر узрхоҳ.

**ОЗИР** II *а.* عازر *д.* номи шахсест, ки гӯё Исо ӯро зинда кардааст.

Аз ту ҷонам аз аҷал нак ҷон бибурд,
Озир ар шуд зинда ҳам, дардам бимурд. *Румӣ*

**ОЗМАНД** آزمند ҳарис, тамаъкор.

Ҳосиду бадхоҳи ӯ доим ба марг аст озманд,
Гар дар ин ҳасрат бимирад, бок набвад, гӯ: — Бимир. *Сӯзанӣ*

◇ **озманд ҳамеша ниёзманд аст** *зарб.* тамаъкор ҳамеша муҳтоҷ аст.

**ОЗМАНДӢ** آزمندی хирс, тамаъ; пурхоҳӣ.

Аё дониши марди бисьёрхуш,
Ҳама ҷодари озмандӣ мапӯш. *Фирдавсӣ*

**ОЗМОИШ** آزمایش **1.** санҷиш, имтиҳон, таҷриба.

Ва ҳар якро ба анвои озмоиш имтиҳон мекард.
*«Калила ва Димна»*

Маҷнун ба тариқи озмоиш
Қардаш ба чунин намат ниёиш. *Шоҳин*

**2.** машқ, варзиш.

Чунин дод посух ба модар, ки шер
Нагардад магар б-озмоиш далер. *Фирдавсӣ*

**ОЗМОИШГАР** آزمایشگر озмоянда, таҷрибакунанда, имтиҳонкунанда.

Бад-он хонаи бостонӣ шудам,
Ба ҳинҷор чун озмоишгаре ... *Манучеҳрӣ*

**ОЗМУДА** آزموده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **озмудан; 2.** *маҷ.* кордида, пухта.

Чаро ман озмуда озмоям,
Чаро беҳуда ранҷи худ фазоям.
*Фахриддини Гургонӣ*

Бар мардуми ноозмуда эмин мабош ва озмуда аз даст мадеҳ... Дади озмуда беҳ аз мардуми ноозмуда. *«Қобуснома»*

**ОЗМУДАН** آزمودن **1.** санҷидан, имтиҳон кардан, таҷриба кардан.

Ва агар фоида бувад, он бувад, ки касеро биёзмой дар даъвое ки кунад, то донад ё надонад.
*Ибни Сино*

Ба ақлаш бибояд нахуст озмуд,
Ба қадри ҳунар пойгоҳаш фузуд. *Саъдӣ*

**2.** варзонидан, машқ додан, ром ва омӯхта кардани ҳайвонот ба иҷрои амале.

На рӯбаҳ шавад з-озмудан далер,
На гӯрон бисованд чанголи шер. *Фирдавсӣ*

**3.** аз сар гузаронидан; *маҷ.* чашидан.

Агар ранҷи маро кӯҳ озмояд,
Ба ҷои об аз ӯ ҷуз хун наёяд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОЗМУН** آزمون *ниг.* **озмоиш** 1.

Шавад аз ҳар тараф қавӣ пайванд,
Лекин аз озмуни гуногун. *Ҷомӣ*

**озмун кардан** озмудан, санҷидан, таҷриба кардан.

Эй хоҷа, мар-маро ба ҳиҷо қасди ту набуд,
Ҷуз табъи хешро ба ту-бар кардам озмун. *Мунҷик*

Ҳама дӯстонро ба меҳр-андарун
Гаҳи хашму сахтӣ кунанд озмун. *Асадӣ*

**озмун рафтан** аз сар гузаштани санҷиш, имтиҳон аз сар гузаронидан.

Хисрав, чу лофи ишқ задӣ, аз бало матарс,
З-ин сон бар аҳли ишқ басе озмун равад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОЗОД** آزاد **1.** раҳо, вораста, халос, фориғ; аз қайду тааллуқот фориғ; касе, ки бандӣ ва асир нест; *муқобили* **зиндонӣ.**

Бо дода қаноат куну бо дод бизӣ,
Дар банди такаллуф машав, озод бизӣ. *Рӯдакӣ*

**озод кардан** халос кардан; сар додан, раҳо намудан.

Расм аст, ки моликони таҳрир
Озод кунанд бандаи пир. *Саъдӣ*

Кушоям дом бар гунҷишку шодам бод он ҳиммат,
Ки гар Симурғ меояд ба дом, озод мекардам. *Урфӣ*

2. бе мушкилӣ, бехалал, ба осонӣ.

Ҳанӯз ин қасидаро касе ҷавоб нагуфтааст, ки маҷоли он надидаанд, ки аз ин мазоиқ озод тавонад берун омад. *Низомии Арӯзӣ*

**3.** тамом, комил, пурра.

З-он пас ки ҳазор ғусса хӯрдам
Дар бандагият се соли озод... *Камоли Исмоил*

**4.** соҳиби хислатҳои накӯ, асилзода, шариф, наҷиб; ҷавонмард.

Зи шоҳон касе чун Сиёвуш набуд,
Чун ӯ роду озоду хомуш набуд. *Фирдавсӣ*

◇ **савсани озод** савсани сафед, ки рост месабзад.

Чӣ расидаст ба лола зи рухат ҷуз ҳасрат,
Ҳасрат он аст, ки бар савсани озод расад. *Анварӣ*

**сарви озод** а) сарви росту баланд; сарве, ки шохҳояш рост сабзидааст.

Боғбон чанд кунад пеши ман озодии сарв,
Сарви озод ғуломи бути чолоки ман аст. *Ҳилолӣ*

б) *киноя аз* ёр ва қомати ёр.

Куҷо будӣ, бигӯ, эй сарви озод,
Ки рӯят дидаму иқбол рӯ дод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОЗОДА** آزاده **1.** *ниг.* **озод** 1.

Чаҳор чиз мар-озодаро зи ғам бихарад:
Тани дурусту хӯи неку номи неку хирад. *Рӯдакӣ*

Чӣ гуфт он сухангӯи озодамард,
Ки озодаро коҳилӣ банда кард. *Фирдавсӣ*

**2.** *ниг.* **озод** 4.

... Ки зишт аст дар чашми озодагон
Бияфтодан аз дасти афтодагон. *Саъдӣ*

Ҷавонест озодаву некхӯ,
Хирадманду донову санҷидагӯ. *Садри Зиё*

**3.** бепарво; тарки дунёкарда, қаландармашраб.

Чун туро мебинам аз озодагон,
Кай шиносӣ дарди корафтодагон?! *Аттор*

Гар озодӣ, бар замин хуспу бас,
Макун баҳри қолӣ заминбӯси кас. *Саъдӣ*

**4.** сахӣ, карим, дасткушод.

Аё ба базмгаҳ озодатар зи сад Ҳотам,
В-аё ба маърака мардонатар зи сад Сӯҳроб.
*Фаррухӣ*

Қарор дар кафи озодагон нагирад мол,
На сабр дар дили ошиқ, на об дар ғирбол. *Саъдӣ*

**5.** паҳлавон, диловар, далер.

Чу Виру дид гурдонро чунин зор,
Ба гирди Қоран-андар кушта бисьёр,
Бигуфт озодагонашро ба тундӣ,
Ки аз ҷанговарон зишт аст кундӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**6.** лақаби хоси эрониёни қадим.

Бихуфтанд туркону озодагон,
Ҷаҳон шуд ҷаҳонҷӯйиро ройгон. *Фирдавсӣ*

**7.** тоза, покиза.

**ОЗОДАГӢ** آزادگی **1.** *ниг.* **озодӣ** 1.

Ба мурғе, ки парвози ӯ доми ӯст,
Ба доме, ки озодагӣ номи ӯст... *Бедил*

Дину дил офати озодагӣ омад, Урфӣ,
На аз ин аст, ки бемазҳабу бедил бошем? *Урфӣ*

**2.** асилзодагӣ, наҷибӣ, шарифӣ; хушхӯӣ.

Эй ба озодагию некхӯӣ
На аҷам чун ту дидаву на араб... *Фаррухӣ*

**3.** тозагӣ, покизагӣ.

**ОЗОДАМАРД||ОЗОДМАРД** آزاده‌مرد||آزادمرد марди дорои хислатҳои нек, асил, шариф, наҷиб; ҷавонмард.

Бимурд аз тиҳидастӣ озодмард,
Зи паҳлӯи мискин шикам пур накард. *Саъдӣ*

Мекунад озодамардонро тиҳидастӣ ғариб,
Сарв аз беҳосилӣ дар бӯстон танҳо фитод. *Сайидо*

**ОЗОДАМАРДУМ** آزاده‌مردم *ниг.* **озодамард.**

Ниҳон дар ҷаҳон чист, озодамардум,
Набинӣ ниҳонро, бибинӣ аёнро. *Носири Хисрав*

**ОЗОДАМАРДӢ||ОЗОДМАРДӢ** آزاده‌مردی||آزادمردی **1.** некхӯӣ, асилзодагӣ, наҷибӣ; ҷавонмардӣ.

Гар эдун ки бар ман насозед бад,
Кунед он чӣ з-озодмардӣ сазад. *Фирдавсӣ*

2. саховатмандӣ, кушодадастӣ.

Он чӣ ту кардӣ аз муруввват ва озодмардӣ, ҳаргиз ҳеҷ кас накардааст. *Авфӣ*

Чу Ҳотам ба озодмардӣ дигар
Зи даврони гетӣ наёяд ба бар. *Саъдӣ*

**ОЗОДАСАРВ||ОЗОДСАРВ** آزاده‌سرو||آزادسرو **1.** *ниг.* **сарв (сарви озод).**

Яке дид монанди озодасарв,
Ба рух чун тазарву миён ҳамчу ғарв. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* духтар ё зани мавзунқади зебо.

Басе барнаёмад бар ин рӯзгор,
Ки озодасарв андаромад ба бор. *Фирдавсӣ*

**ОЗОДАХӮ(Й)** آزاده‌خو(ی) **1.** олиҳиммат, олитабъ; **2.** хушҳаракат, хушрафтор (*сифати асп*).

Ҳам оҳуфағанд асту ҳам тезтак,
Ҳам озодахӯй асту ҳам тезгом. *Фароловӣ*

**ОЗОДВОР** آزادوار **1.** ҳакимона, донишмандона, оқилона.

Замона панде озодвор дод маро,
Замонаро чу никӯ бингарӣ, ҳама панд аст.
*Рӯдакӣ*

2. *мус.* номи навое аз оҳангҳои қадимӣ.

Ин занад бар чангҳои суғдиён «Полизбон»,
В-он занад бар войҳои луриён «Озодвор».
*Манучеҳрӣ*

**ОЗОДЗОД** آزادزاد асилзода.

Ту маро як латма бизан! Гуфт: Ҳошо, ки ман ҳаргиз ин кунам ва ҳеҷ озодзод падарро латма назанад. *«Муҷмал-ут-таворих»*

**ОЗОДКАРД(А)** آزادکرد(ه) аз тарафи касе наҷот додашуда, озод кардашуда.

Ҳама гуфтанд: Мо фармони ту кунем ва бандаву озодкарди ту бошем. *«Таърихи Систон»*

Ман озоди озодкардагони ӯям,
Ки бандаст чун ман ҳазорон ҳазораш.
*Носири Хисрав*

**ОЗОДМАРД** آزادمرد *ниг.* **озодамард.**

**ОЗОДМАРДӢ** آزادمردی *ниг.* **озодамардӣ.**

**ОЗОДМЕВА** آزادمیوه ҳалвоест, ки аз қанд, мағзи бодому писта ва ё нахӯд месозанд; шакарбодом.

Қаъбулғазол дорад аз бӯи мушк саҳме
Озодмева дорад аз қанди суда гарде.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ОЗОДНОМА** آزادنامه хате, ки аз озодии касе шаҳодат медиҳад, хатти озодӣ.

Мани боданӯш турфа, ки аз қайди дӯзахам,
Озоднома ҷуз хати соғар намешавад. *Ваҳид*

**ОЗОДСАРВ** آزادسرو *ниг.* **озодасарв.**

**ОЗОДЧЕҲР** آزادچهر кушодарӯ; хушхулқ, хушфеъл.

Пазируфт Нарсии озодчеҳр,
Ки ҳам фарру дин дошту чеҳру меҳр. *Фирдавсӣ*

**ОЗОДӢ** آزادی **1.** ҳуррият; раҳоӣ, халосӣ.

Неъмате беҳтар аз озодӣ нест,
Бар чунин моида куфрон чӣ кунам? *Хоқонӣ*

Гаҳе дар доми ғам афтам, гаҳе сайди бало гардам,
Набинам рӯи озодӣ, асири дардро монам. *Махфӣ*

2. *киноя аз* ростӣ, мавзунӣ.

Ба озодии сарви симинбарат,
Ба дурбории лаъли пурҷавҳарат ... *Хоҷу*

3. шодӣ, хуррамӣ.

Ҷастани чашми рост аз шодӣ
Хабарат гӯяд в-аз озодӣ. *Авҳадӣ*

Нишаста Вис чун хуршед бар тахт,
Ҳам аз хубӣ ба озодӣ, ҳам аз бахт.
*Фахриддини Гургонӣ*

4. шукр, сипос.

Ҳам озодии ту ба яздон кунем,
Дигар пеши озодмардон кунем. *Фирдавсӣ*

Ба сони савсан агар бандаро кунӣ озод,
Ба сад забон кунам аз бандагит озодӣ.
*Салмони Соваҷӣ*

**озор** آزار *асоси замони ҳозираи* **озурдан.**

**ОЗОР I** *а.* آذار моҳи чорӯми солшумории румӣ, ки ба моҳи март баробар меояд.

Ин ҳанӯз аввали озори ҷаҳонафрӯз аст,
Беш то хайма занад давлати найсону аёр. *Саъдӣ*

**ОЗОР II** آزار **1.** ранҷ, азоб, шиканҷа, азийят.

Озори беш з-ин гардун бинӣ,
Гар ту ба ҳар баҳона биёзорӣ. *Рӯдакӣ*

Намуда пайкари ман махзани ҳазор озор,
Намуда синаи ман маҷмари ҳазор озар. *Садри Зиё*

2. ранҷидагӣ, малоли хотир.

Пайкон аз ҷароҳат бадар ояд ва озор дар дил бимонад. *Саъдӣ*

3. дард, ғам, андӯҳ, ғусса.

Насӯзад дилат бар чунин корҳо,
Бад-ин дарду тимору озорҳо. *Фирдавсӣ*

Гаҳ итобу гаҳ хитобу гаҳ тағофул кардан аст,
Нози Лайлиро ба озори дили Маҷнун чӣ кор?!
*Махфӣ*

**озор гирифтан** ранҷ дидан, озурда шудан, озор дидан.

Қатон аз моҳ гар нуқсон нагирад,
Танаш лек аз қатон озор гирад. *Ҳозиқ*

**озор дидан** озурда шудан; ранҷу азоб дидан.

Зи халқ арчи озор бинам басе,
Наҳоҳам, ки озорад аз ман касе. *Низомӣ*

**озор доштан** ранҷидан, малоли хотир пайдо кардан.

Бидруд бош, эй дӯсти нек, ки ба рӯзгори дароз дар як ҷо будаем ва аз якдигар озор надорем.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**дар озор доштан** ранҷонидан; гирифтори ғаму ғусса кардан.

Ҳар он к-ӯ бекасон дорад дар озор,
Ба расвоӣ нишинад охири кор. *Ҳоҷӣ*

**ОЗОРДАН** آزاردن *ниг.* **озурдан.**

**ОЗОРИШ** آزارش озор, ранҷ, азоб, азият.

Чунон доштам мулкро пешу пас,
Ки озорише н-омад аз ман ба кас. *Низомӣ*

**ОЗОРМАНД** آزارمند ранҷур; хаста.

Харе буд пуштрешу лоғар ва аз таҳаммули бори зиндагӣ озорманду мукаддар. *Савдо*

**ОЗОРӢ I** آذاری мансуб ба озор I; **абри озорӣ** абри баҳорӣ.

Абри озорӣ баромад аз канори кӯҳсор,
Боди фарвардин биҷунбид аз миёни марғзор.
*Манучеҳрӣ*

**боди озорӣ** насими баҳорон.

Зи ашки боди найсонӣ ба дебо шах шуда мӯълам,
Зи бӯи боди озорӣ ба анбар хок шуд маъҷун. *Рӯдакӣ*

**ОЗОРӢ II** آزاری **1.** озоранда, озурдакунанда, озордиҳанда.

Сухан дар нома озорӣ чунон буд,
Ки хун аз ҳарфҳои ӯ чакон буд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** ранҷ, азият.

Абе он ки буд ҳеҷ беморие
На аз дардҳо ҳеҷ озорие. *Фирдавсӣ*

**ОЗПАРАСТ** آزپرست тамаъкор, ҳарис.

Эй шӯхчашми озпараст, агар бад-он гӯштпора қаноат мекардӣ, пӯст аз ту дарнамекашиданд.
*«Нигори дониш»*

**ОЗРАМ** آذرم *ниг.* **одрам.**

**ОЗРАХШ** آذرخش *ниг.* **озарахш.**

**ОЗУН** آذون ончунон, чунон.

Тафаккур кун яке дар хилқати шоҳину мурғобӣ,
Нагӯӣ, к-аз чӣ маънӣ рост ин эзуну он озун. *Саноӣ*

**ОЗУР** آزور *ниг.* **озвар.**

**ОЗУРАХШ** آذرخش барқ, раъду барқ.

**ОЗУРДА** آزرده *сифати феълии замони гузаштаи* **озурдан; озурда будан а)** ранҷидан, озор дидан.

Чун Мансур бинишаст, ҳилати куштани Абӯмуслим кард, ки аз вай ба рӯзгори бародар озурда буд. *«Таърихи Систон»*

б) маҷрӯҳ будан, дарднок будан.

Зи хун дар кафаш ханҷар афсурда буд,
Бару китфаш аз ҷавшан озурда буд. *Фирдавсӣ*

**озурда шудан** осеб дидан, зарар ёфтан, захмин шудан.

Ба ноком разме гарон карда шуд,
Фаровон кас аз ахтар озурда шуд. *Фирдавсӣ*

**ОЗУРДАДИЛ** آزرده‌دل ранҷидахотир.

Дар даҳр надидем касеро, ки набошад
Озурдадил аз ваъдаи ҳар шому пагоҳат. *Азиз*

**ОЗУРДАН||ОЗОРДАН||ОЗАРДАН** آزردن||آزاردن **1.** ранҷондан, азобу озор додан.

... Ки бешармию бад басе кардаӣ,
Фаровон дили ман биёзурдаӣ. *Фирдавсӣ*

**2.** озор дидан, азоб дидан, ранҷ ёфтан.

Аз дӯст ба ҳар чиз чаро боядат озард,
Қ-ин айш чунин бошад: гаҳ шодию гаҳ дард.
*Рӯдакӣ*

Хидмате чанд сара бикарданд ва охир [аз Масъуди Ғазнавӣ] биёзурданд ва ба сари одати хеш, ки ғорат буд, боз шуданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Зи халқ арчи озор бинам басе,
Нахоҳам, ки озорад аз ман касе. *Низомӣ*

**ОЗУРДАПУШТ** آزرده‌پشت хамидақомат.

Чу пири куҳан гардад озурдапушт,
Зи найза асо беҳ, ки гирад ба мушт. *Низомӣ*

**ОЗУРДАХОТИР** آزرده‌خاطر ранҷур, малул.

Нестам озурдахотир, чун ба даври рӯзгор
Шодмонӣ даст дар оғӯши мотам меравад. *Махфӣ*

Ҳазрати эшон аз он тоифа ранҷида, озурдахотир шуда ... дигар илтифоте намекарданд. *Садри Зиё*

**ОЗУҚ||ОЗУҚА** *т.* آذوق||آزوق||آذوقه||آزوقه хӯрокворӣ, хӯрок.

Чун озуқи лашкар тамом шуд ва ағзия ёфт набуд, лашкариён аспони якдигарро медуздиданд ва мехӯранд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ОЗФАНДОК** آزفنداک тиру камон, қавси қузаҳ, тавқи баҳор, рангин камон, ки агар дар вақти борон офтоб барояд, дар осмон пайдо мешавад.

Чунон ки андар оина ва равшанӣ бо торикии бухор биомезад, озфандок падидояд. *Ибни Сино*

Қамон озфандок шуд, жола тир,
Гулу ғунча пайкон, зиреҳ обгир. *Асадӣ*

**ОИБА** *а.* عائبه хислати бад, нуқсон, айб.

**ОИД** *а.* عائد **1.** зиёраткунанда; иёдаткунандаи бемор, касалбин.

Ин маро зоир, он маро оид,
Ин маро мухлис, он дигар дилдор. *Хоқонӣ*

**2.** мансуб; вобаста, роҷеъ.

Дархури қуввати ақоидашон
Ҳукми хайру шар аст оидашон. *Бедил*

**3.** даромад, нафъ; ◇ **оид шудан** расидан.

Анварӣ дар мадрасаи Мақсурияи Тӯс ба таҳсили улум машғул мебуд, фалокат ва ифлос бад-ӯ оид шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ОИДА I** *а.* عایده *муаннаси* **оид.**

**ОИДА II** *а.* عایده суд, манфиат, фоида.

**ОИЛ** *а.* عایل ниёзманд; аёлманд.

Дарояд пеши ӯ бадра чу Қорун,
Дарояд пеши ӯ соил чу оил. *Манучеҳрӣ*

Зинда аз ту, шод аз ту оиле,
Муғтанӣ бевосита беҳомиле. *Румӣ*

**ОИН I** آئین **1.** зебу зинат, ороиш; *муқ.* **озин** 1.

Аз доғ саропоям ангуштнамо гардид,
З-оинаи симояш мулки дилам оин аст. *Саидо*

**оин бастан** а) *ниг.* **озин (озин бастан).**

Аҳли ҳунар аз насиҷи заррин
Сар то сари шаҳр баста оин. *Файзӣ*

б) *маҷ.* равнақу ривоҷ додан; ороиш додан.

... Ки оини сухан шоиста бандам,
Гуле, к-аз дигарон ман даста бандам. *Нозим*

**оин додан** зинат додан, оро додан.

Доданд чунон ба сур оин,
Маҳ гуфт дуову чарх омин. *Шоҳин*

**оин кардан** зинат додан; равшан кардан.

Ёди он шаб, ки палав хилвати дил оин кард,
Нони гарм омаду рухсораи худ рангин кард.
*Савдо*

**2.** *ҷашн, ид.*

Бо моҳи Самарқанд кун оини сипарҷӣ,
Ромишгари хуб овар бо нағмаи чун қанд. *Имора*

Як рӯз монда боз зи моҳи бузургвор,
Оини меҳргон тавон кард хостор. *Фаррухӣ*

**ОИН II** آئين **1.** расм, одат; қоидаву қонун; тариқ, тартиб.

Қонуни мухоласати ҷадид оини мухосамати қадимро бардоштааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**оини дин** қоидаҳои дин, тартиб ва талаботи дин.

Ба боғ тоза кун оини дини зардуштӣ,
Кунун ки лола барафрӯхт оташи Намруд. *Ҳофиз*

**оини роҳ** тартиби роҳ, тартиби сафар.

Мар-ӯро чунин буд оини роҳ,
Набудӣ ба як шаҳр беш аз ду моҳ. *Савдо*

**оини хирад** қоидаи оқилона, тартибу қоидае, ки оқилон пеш гирифтаанд.

Оини хирад он аст, ки дар ҷангҳо пешдастӣ накунанд, то замоне ки ба мудоро ва нармӣ кори душман бисозанд. *«Нигори дониш»*

**оини** *чизе* **ба ҷо овардан** тартибу қоидаи кореро риоя кардан.

Неъматуллоҳи Мӯҳтарам аз ҳама бештар шарти рафоқату оини садоқатро ба ҷо меовард.
*Садри Зиё*

**ба оин доштан** ба тартиб нигоҳ доштан.

Ва ӯ сафи лашкар аз саворону пиёда чунон ба оин дошта буд, ки султонро аҷаб омад.
*«Таърихи Табаристон»*

**ба оину соз будан** ба қоида ва бо тартиб будан.

Чун бонги мӯъзин омаду бесоз шуд ҳама
Он корҳои мо, ки ба оину соз буд. *Ломеъӣ*

**2.** дин, кеш, мазҳаб.

Миллат ва оини куффори Қаҳкар, ки дар навоҳии Панҷоб буданд, чунин будааст.
*«Таърихи Фаришта»*

◇ **оини бедод** ситамгарӣ, зулмпешагӣ.

Қалам даркаш оини бедодро,
Кифоят кун аз халқ фарьёдро. *Низомӣ*

**Оини Ҷамшед** номи лаҳни дуйӯм аз сӣ лаҳни Борбуд (Борбат); **ба** (*ё* **бар**) **оини...** ба мисли ..., монанди ...; ба андозаи ...

Биёмад бари ҳоли покизакеш
В-аз он моли беҳад ситад баҳри хеш,
Зи гову хару гӯсфанду сутур,
Зи уштуру астар ба оини мӯр. *Фирдавсӣ*

**оин будан** *киноя аз* раво будан, ҷоиз будан.

Гар аз мо ба дилш-андарун кин бувад,
Буридан сари душман оин бувад. *Фирдавсӣ*

Ғами он касе хӯрдан оин бувад,
Ки ӯ бар ғамат низ ғамгин бувад. *Асадӣ*

**ОИНА I** آينه **1.** шиша, обгина.

Сӯфӣ, биё, ки оина соф аст ҷомро,
То бингарӣ сафои маи лаълфомро. *Ҳофиз*

**2.** шишаи шаффофе, ки ба пушташ симоб молидашуда, сурати чизҳоро акс мекунад; дар замонҳои қадим пӯлоди сайқал додашударо низ ҳамчун оина кор мефармудаанд.

Пас вай он занонро бифармуд, то ҳар зане оина бигиранд ва ба боми ҳисор бароянд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷуз таҳайюр ҷораи дигар намебинад ба кор,
Ҳар куҷо оина бо рӯят дуҷор афтодааст. *Шоҳин*

**оинаи баданнамо** оинаи калон, ки дар он тамоми баданроди дан мумкин аст; **оинаи гирифта** оинаи тира, оинаи нософ.

Аз ҳеҷ кас сипеҳр хиҷолат намекашад,
Оинаи гирифта кудурат намекашад. *Соиб*

**оинаи қаднамо** (*ё* **ҷоманамо**) оинаи калоне, ки тамоми қади одамро акс мекунад; **оина чидан** оинабандӣ кардан, ба сақфу девори хона оина шинондан; зинат додан.

Дар ин хилват, ки шоҳид орамидаст,
Кӣ девору дараш оина чидаст? *Бедил*

**3.** *маҷ.* дил, қалб.

То шавад ганҷи маонӣ синаат,
Ғарқи нури маърифат оинаат... *Ҷомӣ*

Равшан шудаст оинаи мо ба нури ишқ,
Хуршед холи айби рухи дудмони мост. *Соиб*

Ба ҳукми ишқ бар оинаам сафо додам,
Ба ҳукми ишқ гирифтам зи рӯи дил зангор.
*Мулҳам*

**оинаи пок** *киноя аз* дили соф.

Чашми олуданазар аз рухи ҷонон дур аст,
Бар рухи ӯ назар аз оинаи пок андоз. *Ҳофиз*

**оина аз ғубор пок доштан** *киноя аз* дилро аз ғаму ғусса ва кинаву кудурат пок доштан.

Ғам мадор, эй покдил, дар синаат,
Пок дор аз ҳар ғубор оинаат. *Румӣ*

**4.** як навъи зиреҳ, ки аз порчаҳои пӯлод иборат буда, ҷанговарон барои муҳофиза аз тир мепӯшиданд, ҷороина; **оинаи пил** а) оинае ки барои зинат ба пешонии филон, махсусан дар вақти ҷанг, мебастанд.

Фурӯғи оинаи пили ту ба рӯзи набард
Бирун барад зи изори қамар ғубори калаф.
*Бадри Ҷоҷӣ*

б) занг, зангӯла, ҷарас

Аз абр пил созаму аз бод пилвон
В-аз бонги раъд оинаи пили бешумор. *Манучеҳрӣ*

◇ **оинаи гардон** (*ё* **заррин, ховар, чарх, ҳафтҷӯш**) *киноя аз* офтоб, хуршед.

Эй нури ту равшангари оинаи ховар,
В-эй қурси маҳ аз партави меҳри ту мунаввар.
*Исмат*

**оинаи гетинамой** (*ё* **ҷаҳоннамой**) *ниг.* **оинаи Искандар(ӣ).**

Дошт шоҳ оинаи гетинамой,
Парда з-асрори ҳама гетикушой. *Ҷомӣ*

**оинаи ёд** лавҳи хотир; хотир.

Ба фикри каҷкулоҳиҳои манту рафтаам аз худ,
Рухи санбӯса кай берун равад з-оинаи ёдам.
*Савдо*

**оинаи заррин** *ниг.* **оинаи гардон; оинаи зону** устухони барҷастаи сари зону, собунаки зону, кулчаи зону.

Ва гар аз пардаи сурат бирун ой, биёмӯзӣ
Сафо з-оинаи зону, адаб аз лавҳи пешонӣ.
*Сайфи Исфарангӣ*

Ба фикри рӯи ту умрест ман пушти хаме дорам,
Сарам чун ғунча дар оинаи зонуст, меранҷӣ.
*Сайидо*

**оинаи Искандар(ӣ)** (*ё* **Сикандар**) оинаи ҷаҳоннамо, оинае, ки гӯё кас ҳар ҷо ва ҳар чизро дидан хоҳад-

нишон медодааст ва аслан манорае дар бандари Искандарияи Миср будааст, ки ба болои он оинаҳои махсус гузошта ҳаракати киштиҳоро аз дур дидбонӣ мекардаанд, бинои ин бандару манора ба Искандари Македонӣ нисбат дода мешавад.

Оинаи Сикандар ҷоми Ҷам аст, бингар,
То бар ту арза дорад аҳволи мулки Доро. *Ҳофиз*

Ман ҳамебинам ба чашми хеш, Туғрал, дам ба дам,
Ҳар чӣ дар оинаи Искандару ҷоми Ҷам аст. *Туғрал*

**оинаи мӯҳрица** шишаи пурбин, заррабин.

Ва оинаи мӯҳрица бад-он бисӯзад, ки баробари андаруни вай як нуқта бувад, пас он як нуқта аз ҳама канорҳо рӯшноӣ пазирад. *Ибни Сино*

**оинаи огоҳӣ** *киноя аз* шуур, ақл.

Чарх чандон, ки занад нақши ҳаводис бар об,
Мешавад ҷавҳари оинаи огоҳии мо. *Соиб*

**оинаи товус** *киноя аз* нақшҳои пару боли товус.

Гарчи ҳазор оина товус дошт,
Ҳусн чу шуд, ҷумла паси дум гузошт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**оинаи ховар** (**ё чарх**) *ниг.* **оинаи гардон; оинаи чин(ӣ)** а) оинае, ки аз пӯлоди ҷавҳардор ва дигар филиззот месохтанд ва дар тиб барои бартараф кардани каҷии рӯй ба кор бурда мешудааст; б) хуршед, офтоб.

Чу оинаи чинӣ омад падид,
Сикандар сипаҳро суи Чин кашид. *Низомӣ*

в) хушрӯй, зебо.

Оинаи чинӣ, туро бо зангии аъмо чӣ кор?!
Қарри модарзодро бо нолаи сурно чӣ кор?! *Шамси Табрезӣ*

**оинаи қамар** рӯи моҳ.

Аз ранги рухат саҳар дами сард
Бар оинаи қамар дамидаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**оинаи ҳафтҷӯш** *ниг.* **оинаи гардон; оина бар нафас** (**ё ба пеш**) **доштан** расмест, ки барои фаҳмидани ҷон доштан ва ё надоштани бемор ба пеши даҳани вай оина нигоҳ медоранд.

Дида чун мӯҳтоҷи айнак гашт, фикри хеш кун,
Бар нафас доранд рӯзи вопасин оинаро. *Саиди Ашраф*

**ба оина симоб бастан** а) ба оина сир давондан, оинаро аз вайронӣ нигоҳ доштан; б) *киноя аз* чораҷӯӣ кардан, тадбир андешидан.

Ба сад оина мебастанд симоб,
Назад тадбирҳо ҷуз нақш бар об. *Ҳозиқ*

**ОИНА** II آئينه ҳол, сурат, маврид; **ҳар оина** ба ҳар ҳол, дар ҳар сурат; ногузир, албатта.

Ҳар оина то ранҷ набарӣ, ганҷ барнадорӣ. *Саъдӣ*

Ҳар оина ғалат мекардед, албатта ғалати шуморо мегуфт. *Садри Зиё*

**ОИНА** III *а.* عاينه ошкор, равшан.

Он ки бинад он ҷавон дар оина,
Пир андар хишт бинад о и н а. *Румӣ*

**оина гаштан** *киноя аз* равшан гаштан, соф шудан

Хаёлаш он қадар дар сина гашта,
Ки хотир софу дил оина гашта. *Ҳоҷӣ*

**ОИНАБАНДОН** آئينه‌بندان бо оина зинат додани дару девори хона, айвон ва ғ.

Намуда чарх аз анҷум чароғон,
Муҳит аз мавҷҳо оинабандон. *Ҳозиқ*

**ОИНАВОР** آئينه‌وار монанди оина, ба мисли оина. *маҷ.* равшан, тобон.

Ҳар нишони по, ки мебинам зи ноқа дар раҳаш,
Менамояд чеҳраи мақсудро оинавор. *Ҷомӣ*

**ОИНАГАР** آئينه‌گر *ниг.* **оинасоз.**

Махфиё, оинаи мақсуд кай равшан шавад,
Гар ғубори дуди он оинагар шаффоф нест. *Махфӣ*

**ОИНАГУН** آئينه‌گون монанди оина, ба мисли оина; *маҷ.* соф, шаффоф.

Чунон намуд, ки гӯӣ ба акс мебинанд
Мисоли талъати ту дар сипеҳри оинагун. *Заҳири Форьёбӣ*

**ОИНАДОН** آئينه‌دان ҷилди оина, ғилофи оина.

Дилро зи сина дар назари дилситон барор,
Оина пеши Юсуф аз оинадон барор. *Соиб*

**ОИНАДОР** آئينه‌دار **1.** кас, ки оина ба пеши рӯи касе нигоҳ медорад.

Зи оинадор он гаҳ оина ҷуст,
К-аз оина шуд кори худбин дуруст. *Ҷомӣ*

Рухаш чу оинадорони ҳусну ман ғами худ
Ба рӯи моҳи тамомаш наметавонам гуфт. *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* зоҳиркунандаи хислатҳои неку бади касе.

Ман, ки кунун айбшумори туам,
Дар баду нек оинадори туам.
Оина гар акси ту бинмуд рост,
Худ шикан, оина шикастан хатост! *Низомӣ*

Нест ҷуз рақси сипанд оинадори ваҷди халқ,
Лек Бедил кист, то фаҳмад, ки дуньё оташ аст?! *Бедил*

**ОИНАКИРДОР** آئينه‌كردار *ниг.* **оинагун.**

Рӯзгорест, ки дил чеҳраи мақсуд надид,
Соқиё, он қадаҳи оинакирдор биёр. *Ҳофиз*

**ОИНАРАНГ** آئينه‌رنگ *ниг.* **оинагун.**

Буд равшан ҷабҳааш оинаранг,
Абруи зангориаш бар вай чу занг. *Ҷомӣ*

**ОИНАРУХСОР** آئينه‌رخسار хушрӯ, зебо, нозанин.

Фиғон, ки оинарухсори ман намедонад,
Ки ошноии тардоманон хатар дорад! *Соиб*

Аз ин ғофил, ки ин оинарухсор
Бувад бар сурати ӯ маҳви дидор. *Мулҳам*

**ОИНАРӮ(Й)** آئينه‌رو(ى) *ниг.* **оинарухсор.**

Гуфт: Эй сода, чӣ мебинӣ, бигӯ,
Аз чӣ ҳайрон гаштӣ, эй оинарӯ? *Румӣ*

**ОИНАСОЗ** آئينه‌ساز устое, ки ба паси шиша симоб молида ё пӯлодро сайқал дода оина месозад, устои оинагар.

Нигаҳ гар тавонад шуд оинасоз,
Чу шабнам набинад тафе аз гудоз. *Бедил*

**ОИНАСОН** آئینه‌سان *ниг.* **оинавор.**

Дар ҳайратам оинасон аз акси вазъи нокасон,
Азбаски ин сангиндилон кӯшида дар озори мо. *Мӯҳъӣ*

**ОИНАТАБЪ** آئینه‌طبع поксиришт, софдил; донишманд.

Зулми Бароқхон бар оинатабъони равшанзамир ва бар сафотинатони софитахмир мубарҳан аст. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ОИНАТОБ** آئینه‌تاب дурахшон; ҷилодор.

Дурахшидани теғи оинатоб
Дурахшонтар аз чашмаи офтоб. *Низомӣ*

**ОИНАФОМ** آئینه‌فام *ниг.* **оинагун.**

Алассабоҳ, ки султони чархи оинафом
Зудуд оинаи осмон зи занги залом ... *Убайди Зоконӣ*

**ОИНПАРАСТ** آئین‌پرست пайрав; тобеъ, мутеъ, фармонбардор.

Арӯсона бар курсии зар нишаст,
Шаҳаншоҳро гашт оинпараст. *Низомӣ*

**ОИНҒУРУР** آئین‌غرور мағрур.

Адӯро далерони оинғурур
Ба тир аз сари бора карданд дур. *Ҳотифӣ*

**ОИС** *а.* آیس ноумед, маъюс.

Ҳам бар он бӯ метананду меравананд,
Ҳар даме роҷию оис мешаванд. *Румӣ*

**ОИСДИЛ** آیس‌دل *ниг.* **оис.**

Чунки қабзе оядат, эй роҳрав,
Он салоҳи туст, оисдил машав. *Румӣ*

**ОИФТ** آیفت дархост ва арзи ҳоҷат, дархост аз худо, дархост аз касе.

*Носазоро макун оифт, ки обат бишавад,*
Ба сазовор кун оифт, ки арҷат дорад. *Дақиқӣ*

**ОИҚ** *а.* عایق монеъ, боздоранда.

**ОЙ I** آی *калимаи нидо* вой, оҳ.

Ой дареғо, ки хирадмандро
Бошад фарзанду хирадманд не. *Рӯдакӣ*

**ОЙ II** *т.* آی моҳ, қамар.

Турки ман, маҳ бувад ба туркӣ ой,
Хуш бувад, як шабе ба пеши ман ой. *Камоли Хуҷандӣ*

**ОК** آک **1.** айб, ор; **2.** осеб, офат.

Оке нарасид бар ту аз ман,
Сад бор маро зи ту расид ок. *Сӯзанӣ*

**ОКАНА** آکنه *ниг.* **огана.**

**ОКАНДА** آکنده *ниг.* **оганда.**

**ОКАНДАГӢ** آکندگی *ниг.* **огандагӣ.**

**ОКАНДАГӮШ** آکنده‌گوش *ниг.* **огандагӯш.**

**ОКАНДАН** آکندن *ниг.* **огандан.**

**ОКАНДАНӢ** آکندنی *ниг.* **огандaнӣ.**

**ОКАНДАПАР** آکنده‌پر *ниг.* **огандапар.**

**ОКАНДАПАҲЛУ** آکنده‌پهلو *ниг.* **огандапаҳлу.**

**ОКАНДАРОН** آکنده‌ران *ниг.* **огандарон.**

**ОКАНИШ** آکنش *ниг.* **оганиш.**

**ОКАСА** آکسه даровехта, чангзада, овезон.

Ҳеҷ аҳли ҳавову бидъатро
Чанг дар домани ту окаса нест. *Сӯзанӣ*

**ОКАҶ** آکج чангаки оҳанине, ки бо он ях ва киштиро мекашанд, яхгир; қуллоб.

Биҷустанд тороҷу зиштишро,
Ба окаҷ кашиданд киштишро. *Унсурӣ*

**ОКИЛ** *а.* آکل хӯранда.

3-он ки тӯ ҳам луқмаӣ, ҳам луқмахор,
Окилу маъкулӣ, эй ҷон, ҳуш дор. *Румӣ*

**окил шудан** хӯрдан.

Пуртир шуд адӯят, дар вай халида найза,
Гӯё ки афъиеро шуд хорпушт окил. *Восифӣ*

**ОКИФ** *а.* عاکف **1.** бо ҷидду ҷаҳд машғулшаванда ба коре; риёзаткаш; **2.** муқим, мутаваттин, иқоматкунанда дар ҷое; **3.** дар масҷид барои ибодат шинонда, гӯшанишин, хилватгузин.

Окифони Қаъбаи ҷалолаш ба тақсири ибодат мӯътариф. *Саъдӣ*

**ОЛ I** آل **1.** сурхча, сурхи гулобӣ, сурх, гулгун.

Ду лаб чу нор кафида, чу барги савсани зард,
Ду рух чу нор шукуфта, чу барги лолаи ол. *Фаррухӣ*

**оли муасфар** а) гулгун, сурхранг; б) моҳии пулакчадор; **оли шероз(ӣ)** шароби гулгун; **2.** дарахтест, ки решаи сурхи онро дар рангрезӣ ва дар тиб истеъмол мекунанд; **3.** *тиб.* бемории хатарноки зани навзоида, ки аз хуиравии бисёр ва беҳолӣ ба назараш чизҳои даҳшатнок менамояд ва аҳли хурофот онро таъсири ол ном ҷин ҳисоб мекарданд; **ол задан** а) сурх кардан.

Бар мисоли ид гардун аз шафақ чун ол зад,
Шакли туғро бин, ки бар болои ол омад падид. *Салмони Соваҷӣ*

б) ба бемории ол гирифтор шудани зани навзоида; дар истилоҳи хурофӣ — ҷин задан.

Шаб рақиб аз зангии гесӯи ӯ шуд хавфнок,
Чун зане обистанӣ он гаҳ ки ӯро ол зад. *Заҳири Форьёбӣ*

**ОЛ II** *а.* آل **1.** авлод, насл, қабила, хонавода; аҳл.

Ман шарафу фахри олу хешу таборам,
Гар дигареро шараф ба олу табор аст. *Носири Хисрав*

Ман аз маволии оли Зубайрам ва дар ҳар моҳе се рӯз девона мешавам. *Аҳмади Дониш*

**оли Сомон** авлоди Сомон, хонадони Сомониён; **олу асҳоб** хешу ақрабо.

Олу асҳоби ӯ, ки бишниданд,
Шуда масрур сидқ варзиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**2.** сароб, кӯроб.

Бо атои кафи ту бахшиши Оли Бармак
Масали луҷҷаи дарьё бувад у ламъаи ол. *Салмони Соваҷӣ*

◇ **оли або** *д.* лақаби панҷ таи аст: Муҳаммади пайғамбар, домоди ӯ Алӣ, духтараш Фотима ва набераҳояш Ҳасану Ҳусайн; **оли умрон** лақаби Мусо-пайғамбар.

**ОЛ III** *т.* آل мӯҳри подшоҳӣ, сикка, имзо.

Бар мисоли ид гардун аз шафақ чун ол зад,
Шакли туғро бин, ки бар болои ол омад падид.
*Салмони Соваҷӣ*

**ОЛАМ** *а.* عالم **1.** ҷаҳон, дунё, гетӣ.

Одамӣ дар олами хокӣ намеояд ба даст,
Оламе дигар бибояд сохт в-аз нав одаме.
*Ҳофиз*

Балоиву ҷои ту дар дида бошад,
Ба олам касе ин бало дида бошад? *Мушфиқӣ*

**2.** махлуқот; мардум; **ҳама олам** тамоми дунё; ҳамаи мардум, тамоми одамон.

Ба сарат, гар ҳама олам ба сарам бихрӯшанд,
Натавон бурд ҳавои ту бирун аз сари мо.
*Ҳофиз*

Ин чӣ рӯест, ки ҳусни ҳама олам бо ӯст,
Дил на танҳост дар он кӯй, ки ҷонам бо ӯст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**3.** *маҷ.* кас ё чизи бисёре.

...Яъне, ки аз он хабар барафрӯхт
Сад шуълаву ҷони оламе сӯхт. *Ҷомӣ*

Наргис, ки шӯхчашмии олам насиби ӯст,
Набвад аз он ду наргиси фаттон зиёдатар.
*Шоҳин*

**як олам** хеле бисёр.

Як нигаҳ аз наргисаш — кайфи ҳазорон хум шароб,
Як табассум аз лабаш — эҷоди як олам асал.
*Савдо*

**олам-олам** бисёр, афзун.

З-оинаи дил ба сели гирья
Олам-олам ғубор бурдем. *Урфӣ*

◇ **олами авҳом** олами хаёлот ва тасаввурот.

Мустақбал агар ҳама камол аст ин ҷо,
Аз олами авҳому хаёл аст ин ҷо. *Бедил*

**олами боло** а) *д.* олами малакут, олами рӯҳ, дунёи ғайримоддӣ.

То дилам наззораи он қомати зебо накард,
Ҷони улвӣ орзуи олами боло накард.
*Камоли Хуҷандӣ*

б) осмон, фалак.

Чашм то бар қади болои ту андохтааст,
Файзҳо мебарад аз олами боло наргис. *Восифӣ*

Сурночиён нолаи сурноро баркашанд ва карночиён наъраи карноро ба олами боло расонанд. *«Фатҳнома»*

**олами боқӣ** *д.* дунёи ғайримоддӣ, охират.

[Амир Маъсум] ба тахти Бухоро, баъд аз реҳлати падар ба олами боқӣ ҷулус фармуд.
*Аҳмади Дониш*

**олами гузарон** *д.* дунёи моддӣ, дунёи фонӣ, ҷаҳони бебақо, ин дунё.

...Ки барафрохтанд тоҷварон
Ёдгорӣ ба олами гузарон. *Ҷомӣ*

**олами зар(р)** *д.* ҷаҳони пеш аз хилқати башар, ки гӯё насли одам ба шакли зарраҳо ба худо имон овардааст; **олами имкон** олами мавҷудот, олами ашё, дунёи ҳастӣ.

Гар ба ин оина акси ӯ нузуле карданист,
Мумтанеъ дар олами имкон ҳулуле карданист.
*Шоҳин*

Дӯстон, беҳуда дар олами имкон ҳаргиз
Дили осуда маҷӯед, ки бисёр кам аст. *Туғрал*

**олами кубро** *д.* (**ё кабир**) *киноя аз* он ҷаҳон, охират; *муқобили* **олами суғро; олами малакут** *д.* олами арвоҳ, дунёи ғайримоддӣ, олами малоика, ҷои малоика, арш; **олами маънӣ** *д.* дунёи ғайримоддӣ, олами маънавӣ.

Эй хоҷа, машав сокини бутхонаи сурат,
Берун раву дар олами маънӣ сафаре кун. *Ҳилолӣ*

**олами муҷаррадот** *д.* олами арвоҳ; он дунё.

Рӯҳи пурфутӯҳи Мавлоно Муҳаммад ба олами муҷаррадот интиқол ва ирттҳол намуд.
*«Таърихи Саидроқим»*

**олами об** маҷлиси шаробнӯшӣ, базми майхӯрӣ.

Кабоб афтода дар тӯфони хуноб,
Бати май дар шинои олами об. *Ҳоҷӣ*

**олами обу гил** ҷаҳон, дунё, дунёи моддӣ, замин.

То аз чӣ гилӣ, ки аз ту холӣ
Дар олами обу гил гуле нест. *Анварӣ*

**олами суфлӣ** *ниг.* **олами имкон.**

Ба қудрати комила ва ҳикмати шомилаи худ чаҳорбоғи фасеҳулфазои олами суфлиро ба чордевори аносир маҳкаму мазбут гардонид. *Восифӣ*

**олами суғро** *д.* ин дунё; *муқобили* **олами кубро.**

Ҳамеша то кураи хок чанги гардунро
Бисоти арсаи майдони олами суғрост...
*Бадри Чочӣ*

**олами улвӣ** *ниг.* **олами малакут.**

Чӣ тавон гуфт зи олами улвӣ,
Он ки бошад зи олами суфлӣ.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**олами харобобод** дунё.

Хушо касе, ки дар ин олами харобобод
Асоси зулм фиканду бинои дод ниҳод. *Ҳилолӣ*

**олами хок** рӯи замин, дунё.

Солҳо шуд, ки гирди олами хок
Менавардем дашту кӯҳу мағок. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳакиме дошт, к-андар олами хок
Хабардор аз ҳисоби кори афлок. *Мулҳам*

**олами ҳастӣ** дунёи моддӣ, дунёи воқеӣ.

Ба тан аз олами ҳастӣ рамида,
Ба ҷон аз ҳар ду олам сар кашида. *Мулҳам*

**ду олам** *д.* дунёи моддӣ ва дунёи маънавии мавҳум, ин дунё ва охират.

Чунки андар ҳар ду олам ёр мебояд маро,
Бо биҳишту дӯзаху бо ҳуру бо ғилмон чӣ кор?
*Ҳофиз*

Бо худ хаёли орзуе баста ҳар касе,
Мо дида аз ду оламу дил дар ту бастаем. *Ҷомӣ*

**аз олам бурун бурдан** *киноя аз* маҳв кардан, нест кардан, куштан.

Тарсам, ки бурун барад зи олам
Ин ғам, ки инон гирифт моро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аз ин олам гузаштан** аз дунё гузаштан, вафот кардан.

Исо-маҳдум дар ҳафтод аз ин олам гузаштанд.
*Садри Зиё*

**ба олами адам фиристодан** *киноя аз* қатл намудан, куштан.

Бо он ки султон Аҳмадро дирӯз ба олами адам фиристодем, авбош ва арозил мегӯянд, ки султон зиндааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОЛАМАФРӮЗ** عالم‌افروز равшанкунанда ва мунаввар-кунандаи ҷаҳон; равшан, мунаввар.

Бе рӯи ту хуршеди ҷаҳонсӯз мабод,
Ҳам бе ту чароғи оламафрӯз мабод. *Рӯдакӣ*

Менамояд, ки оламафрӯз аст,
Маҳи нав дар бидояти хубӣ. *Мушфиқӣ*

**ОЛАМБИН** عالم‌بین: **чашми оламбин** *киноя аз* чашми бино.

Ғайр бикшод чашми оламбин,
Ҳуснро дид бар сари болин. *Мушфиқӣ*

**ОЛАМГАРД** عالم‌گرد ҷаҳонгард; сайёҳ.

Ҳар куҷо гардад зи рӯяш ҳуснро ҳангома гарм,
Гирд гаштан кай расад хуршеди оламгардро. *Ҷомӣ*

**ОЛАМГИР** عالم‌گیر **1.** ҷаҳонгир; мусаххаркунандаи мамлакатҳо.

Ҳукм фармуд Ишқи оламгир,
Ки ниҳад Зулф Ақлро занҷир. *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* оламшумул, машҳур.

Аз камоли ҳусни оламгири лайлиҷилваам
Гаштаам девонае, роҳи биёбонам куҷост? *Имло*

**оламгир гардидан** (**ё шудан**) а) ҷаҳонгир шудан, чандин вилояту мамлакатро мусаххар намудан; б) ҳама ҷоро фаро гирифтан; машҳур шудан.

Шӯҳраташон чун офтоби тобон дурахшону оламгир гардид. *Садри Зиё*

**ОЛАМДАРКАШ** عالم‌درکش фурӯбарандаи ҷаҳон, ҷаҳонхӯр, *баднафс.*

Не, не, ин гирдоб аждаҳое буд оламдаркаш.
*Аҳмади Дониш*

**ОЛАМНАВАРД** عالم‌نورد *ниг.* **оламгард.**

Мусреони равандаи чолок,
Ҳама оламнавард чун афлок. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОЛАМОРО(Й)** عالم‌آرا(ی) зинатдиҳандаи ҷаҳон, ҷаҳоноро.

Нигору маҳ туро хонам, баҳору гул туро гӯям,
Ки инҳо олам ороянду инҳоро ту орой.
*Адиб Собир*

Қай тавон карданат ба маҳ монанд,
Ки ту хуршеди оламорой. *Анварӣ*

**ОЛАМОШӮБ** عالم‌آشوب шӯрангез.

Гар дар қиёматат ҳаст ин нози оламошӯб,
Хуш офатест дар пеш ҳангомаи ҷазоро. *Урфӣ*

**ОЛАМОҲАНГ** عالم‌آهنگ *ниг.* **оламгард.**

Шаҳи оламоҳанги гетинавард
Дар он хок як моҳ кард обхӯрд. *Низомӣ*

**ОЛАМСӮЗ** عالم‌سوز ҷаҳонсӯз, шӯрангез, пуршӯр; ҳасратангез.

Ношуда бар муроди худ фирӯз,
Мотаме даргирифт оламсӯз. *Ҷомӣ*

Бидеҳ ишқе, ки ҷонафрӯз бошад,
Чу барқи оҳ оламсӯз бошад. *Ҳозиқ*

**ОЛАМТОБ** عالم‌تاب *ниг.* **оламафрӯз.**

Маро ба даври лабат шуд яқин, ки ҷавҳари лаъл
Падид мешавад аз офтоби оламтоб. *Ҳофиз*

**ОЛАМӢ** عالمی: **оламиён** мардуми олам, аҳли олам, одамон.

Шахсам ба чашми оламиён хубманзар аст
В-аз хубси ботинам сари хиҷлат ниҳода пеш.
*Саъдӣ*

**ОЛАТ** *а.* آلت **1.** асбоб, дастгоҳ; васила, восита, масолеҳ.

Хоҷаи бузург гуфта буд, ки аз вай ваҷеҳтар марде ва пире нест ва олату иддат ва мардуму ғуломон дорад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Олатеам ба дасти коргузор,
Нест дар дасти ман кифояти кор. *Ҷомӣ*

**олати давлат** василаи бахту саодат, воситаи ба даст овардани бахт.

Давот, эй писар, олати давлат аст,
Бад-ӯ давлати тундро ром кун. *Адиб Собир*

**олати зироат** афзори киштукор, асбоби деҳқонӣ.

Ногаҳон олати зироати ӯ
Бар замин шуд фурӯ дар он такупӯ. *Ҷомӣ*

**олати корзор** аслиҳа, яроқи ҷангӣ.

Дубора зи лашкар ҳазорон-ҳазор
Сипаҳ буд бо олати корзор. *Фирдавсӣ*

**олати офоқгирӣ** воситаи ҷаҳонгирӣ, воситаи забткардани мамлакатҳо.

Сипоҳ аст олати офоқгирӣ,
Қ-аз он олат тавон кардан амирӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**олати тараб** *киноя аз* асбоби мусиқӣ, соз ва ғ; **2.** узв; андом.

Дилу мағзи мардум ду шоҳи тананд,
Дигар олати тан сипоҳи тананд. *Фирдавсӣ*

**олати раҷулият** узви таносули мард; **олати таносул** узви насловарӣ; узви мардӣ.

**ОЛБОЛУ** آلبالو *ниг.* **олуболу.**

**ОЛГУНА** آلگونه *ниг.* **олғуна.**

Он буногӯш, к-аз сафо гӯё
Баркашидаст олгуна ба сим. *Шаҳид*

**ОЛИГУҲАР** عالی‌گهر *киноя аз* асилзода, покнажод, наҷиб.

**ОЛИМ** *а.* عالم доно, огоҳ, донишманд; ◇ **олими сир(р)** а) роздон, ҳолдон, донандаи сирру асрор, воқифи асрор; б) *д. киноя аз* худо.

Мо на мардони риёему ҳарифони нифоқ,
Он ки ӯ олими сирр аст, бад-ин ҳол гувост.
*Ҳофиз*

**олими тазвирӣ** *киноя аз* қозӣ ё муфтии музаввир.

З-он ду яке олими тазвирӣ аст,
Сонияшон ҳокими таҳрирӣ аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОЛИМАРТАБА** عالی‌مرتبه баланддараҷа; олиҷоҳ.

Чанде ба хизмати шаҳзодаи олимартаба муқайяд буд. *Садри Зиё*

**ОЛИМАШРАБ** عالی‌مشرب баландтабъ, хушзавқ, нозуктабиат.

Оби ҳайвонаш зи минқори балоғат меҷакад,
Зоғи килки ман ба ном(и) эзид, чӣ олимашраб аст! *Ҳофиз*

**ОЛИМАҚОМ** عالی‌مقام баланддараҷа, баландмартаба, мӯҳтарам.

Рози даруни парда зи риндони маст пурс,
К-ин ҳол нест зоҳиди олимақомро. *Ҳофиз*

**ОЛИМАҲАЛ** عالی‌محل олиманзалат, олиқадр; болонишин, пешгоҳнишин.

Эй хоҷаи олимаҳал, ин дайри муғон аст,
Бар садр макун ҷо, ки ту аз саффи ниҳоӣ. *Ҷомӣ*

**ОЛИМИҚДОР** عالی‌مقدار олиқадр; пуршукӯҳ.

Дар азминаи собиқа мулуки он ҷо бо салотини олимиқдор муораза мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОЛИМУЛҒАЙБ** *а.* عالم‌الغیب *д. киноя аз* худо.

Беҳ аз ман касе дар ҷаҳон айби ман
Надонад, ба ҷуз олимулғайби ман. *Саъдӣ*

**ОЛИСИМОТ** عالی‌سمات *киноя аз* хушхӯ, некхислат.

Дар Бухоро хабари ароҷифе афтода буд, ки зоти олисимоти ҳазрати мирро оризае даст дода. *Восифӣ*

**ОЛИТАБОР** عالی‌تبار олинажод, асилзода, наҷиб; бузургвор.

Ҷаҳонгир-султон дар вилояти Балх ба дасти мулозимони шаҳриёри олитабор ба қатл расид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ОЛИФИТРАТ** عالی‌فطرت олихислат, олитабиат, соҳиби сифатҳои олии инсонӣ.

«Мунозир-ул-кавокиб» навиштаи анбаринсириштаи олифитрати аторудфитнат, аънӣ Аҳмад-махдум аст. *Садри Зиё*

**ОЛИШ** *т.* آلش иваз, бадал.

Сад ҷон бадал ба як нигаҳи гарм мекунам,
Гар чашми ниммасти ту розӣ ба олиш аст.
*Толиби Омулӣ*

Баъд аз расидани ариза ба сулҳ оид намуда,
Қарширо ба Шоҳмуродбег олиш карданд.
*«Мазҳар-ул-мусаннифин»*

**ОЛИШАЪН‖ОЛИШОН** عالیشان бошавкат, бошукӯҳ; олимақом.

Мавлоно Арабшоҳ ... саромади уламои олишон ва малози фузалои фитратнишон ... буд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ОЛИШУКӮҲ** عالی‌شکوه пуршукӯҳ, азим, бузург.

Чунон чун осмон олишукӯҳе,
Ки кӯҳонаш намуда ҳамчу кӯҳе. *Ҳозиқ*

**ОЛИЯ** *а.* عالیه **1.** муаннаси олӣ; **2.** чизи баланд, олӣ; хислати олӣ.

**ОЛИҚАДР** عالی‌قدر баландмартаба, баландпоя; мӯҳтарам.

Сарир фориси майдони таҳриру тақрири олиқадр аст. *Садри Зиё*

**ОЛИҲАЗРАТ** عالی‌حضرت баландмартаба, олиҷоҳ (лақаби подшоҳон).

Ҷаноби олиҳазрат фориғбол машғули айшу хуррамӣ ва кайфу сафои худ буданд. *Садри Зиё*

**ОЛИҲИММАТ** *а.* عالی‌همت ҳимматбаланд, назарбаланд, дасткушод, сахӣ.

Нест дар олам асар аз файзи олиҳимматон,
Аз ҳаво гармию аз оташ ҳарорат бурдаанд.
*Сайидо*

Ғуломи ҳиммати онам, ки бо хӯрдан бино дорад,
Дар ин маънӣ, бале, ман сахт олиҳиммат афтодам.
*Савдо*

**ОЛИҲИММАТӢ** عالی‌همتی ҳимматбаландӣ, назарбаландӣ, саховат; бузургворӣ.

Ҳофиз ар бар садр наншинад зи олиҳимматӣ,
Ошиқи дурдикаш андар банди молу ҷоҳ нест.
*Ҳофиз*

**ОЛИҶАНОБ** عالی‌جناب баландқадр, арҷманд.

Сабо, хоки вуҷуди мо ба он олиҷаноб андоз,
Бувад к-он шоҳи хубонро назар бар манзар андозем. *Ҳофиз*

Чун Ҳилолиро ба хоки остонаш дид, гуфт:
Ин гадоро бин, ки бас олиҷаноб афтодааст.
*Ҳилолӣ*

**ОЛИҶОҲ** عالی‌جاه *ниг.* **олимақом.**

Худи ин подшоҳи олиҷоҳ дар айёми хурдӣ назр карда буд, ки таҳсили улуми динӣ камоҳӣ кунад. *Аҳмади Дониш*

**ОЛЛОҲ** *а.* آلله *ниг.* **аллоҳ.**

**ОЛОИШ** آلایش **1.** нопокӣ, олудагӣ.

Абр шуста зи рӯи ҳомун пок,
Ҳар чӣ олоиш аст бар рухи хок. *Саноӣ*

Накашам тӯҳмати касрат, ки зи олоиши ғайр
Сайқали меҳри ту чун оина покам дорад. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* айб, гуноҳ, фисқ, тардоманӣ.

Оре, ки ба гардани ман омад,
Олоиши домани ман омад. *Ҷомӣ*

**ОЛОЛА** آلاله *ниг.* **лола 1.**

Қадом олола мебӯям, ки мағзам анбарогин шуд,
Чӣ райҳон даста бандам, чун ҷаҳон гулзор мебинам? *Саъдӣ*

**ОЛОМ** *а.* آلام *ҷ.* **алам I.**

... Ки аз Юсуф ғариқи баҳри олом
Баророанд он наҳанги даштро ком. *Нозим*

**ОЛОТ** *а.* آلات *ҷ.* **олат 1.**

Дегдон канда, дег биниҳода,
Қарда олоти табх омода. *Ҷомӣ*

**ОЛОЪ** *а.* آلاء *ҷ.* **ило II.**

Паси парда бинад амалҳои бад,
Ҳама парда пӯшад ба олои ҳад. *Саъдӣ*

**ОЛПАЙКАР** آل‌پیکر сурхтан, сурхранг.

Нишастам бар он ноқаи олпайкар,
Фикандам бар ӯ натъу далви мусалло. *Манучеҳрӣ*

**ОЛПӮШ** آلپوش сурхпӯш.

Гурӯҳе дигар сар ба сар олпӯш,
Яке оташин Даҷла оварда ҷӯш. *Ҳотифӣ*

**ОЛТУНТАМҒО** *т.* آلتون‌تمغا мӯҳри зарнишони подшоҳони муғул-турк.

**ОЛУ** آلو меваи донакдори зардолумонанд.

Аз сӯҳбату ҳамнишинии бадон мухолафати эшон дар ман сироят кард, чунон ки гуфтаанд: Олуча ба олу нигарад, ранг барорад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ОЛУБОЛУ||ОЛБОЛУ** آلوبالو||آلبالو меваи сурхранги нордони донакхурди лӯнда.

Олуболу чу қатраи хун
Аз бинии шох ҷаста берун. *Мактабӣ*

**ОЛУДА** آلوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **олудан.**

Бӯи якрангӣ аз ин қавм наёяд, бархез,
Далқи олудаи сӯфӣ ба маи ноб бишӯӣ. *Ҳофиз*

**олуда будан** *маҷ.* гирифтор будан.

Ба хӯрдан то ба кай олуда будан,
Хушо кам хӯрдану осуда будан. *Ҳилолӣ*

**2.** оғушта, тар, таршуда.

Ангубине ба равған олуда,
Чарбу ширин чу сахни полуда. *Низомӣ*

Доим аз гирья бувад дида ба об олуда,
Тарки мастӣ накунад лаб ба шароб олуда. *Махфӣ*

**3.** *маҷ.* бадкирдор, табаҳкор, фосиқ, тардоман.

Яке олудае бошад, ки шаҳреро биёлояд,
Чу аз говон яке бошад, ки говонро кунад рихин. *Рӯдакӣ*

Бар чунин олудае мафтун машав,
В-аз ҳарими офият берун машав! *Ҷомӣ*

◇ **олудаи хумор** хуморолуд, махмур.

Олудаи хумор чаро буд наргисаш,
Пажмурдагиш дар гулӯ дар настаран чӣ буд? *Хисрави Деҳлавӣ*

**олудаи миннат шудан** *киноя аз* бори миннат кашидан, миннат бардоштан.

Олудаи миннати касон кам шав,
То якшаба дар висоқи ту нон аст. *Анварӣ*

**ОЛУДАГӢ** آلودگی *ниг.* **олоиш.**

Олудагии хирқа харобии ҷаҳон аст,
Ку роҳраве, покдиле, хубсириште? (2) *Ҳофиз*

Ту бояд, ки аз ғам маранҷониям,
Зи олудагӣ пок гардониям. (2) *Савдо*

**ОЛУДАДОМАН** آلوده‌دامن фосиқ, фоҷир, тардоман, бадахлоқ; гунаҳгор, осӣ.

Гар ман олудадоманам, чӣ аҷаб,
Ҳама олам гувоҳи исмати ӯст. *Ҳофиз*

**ОЛУДАН** آلودن молидани чизе ба чизе, ки дар натиҷа асари яке дар дигаре боқӣ бимонад; чиркин шудан (кардан), нопок шудан (кардан), лаккадор шудан (кардан).

Ҳар он гаҳ ки ту ташна гаштӣ ба хун,
Биёлудӣ ин ханҷари обгун. *Фирдавсӣ*

Надидастӣ, ки гове дар алафзор
Биёлояд ҳама говони деҳро? *Саъдӣ*

◇ **ба хун даст олудан** хун рехтан, касеро куштан.

Ба хун, эй бародар, маёлой даст,
Ки болои дасти ту ҳам даст ҳаст. *Носири Хисрав*

**ОЛУДАНАЗАР** آلوده‌نظر *киноя аз* касе, ки ба дигарон бо чашми бад нигоҳ мекунад, баднигоҳ; гуноҳкор, айбдор.

Чашми олуданазар аз рухи ҷонон дур аст,
Бар рухи ӯ назар аз оинаи пок андоз! *Ҳофиз*

**ОЛУДАСАР** آلوده‌سر *киноя аз* хирасар; беҳунар.

Санг хӯрад ҷоҳили олудасар,
К-ӯ амали санг надорад ба зар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОЛУФТА** آلفته **1.** ошуфта, шӯрида; **2.** дарвеши номурод; ринди бекасу кӯй; риндмашраб, лоуболӣ, бебоку бепарво, беқайду бетакаллуф.

Улфати пирони ошуфта ба ҷавонони олуфта биайниҳи сӯҳбати сангу сабӯст. *«Оини нигориш»*

**ОЛУЧА** آلوچه меваи олуболумонанди турштамъ, ки бештар дар кӯҳистон мерӯяд.

Себу зардолу, олучаву амруду ҳулу,
Боз анҷири вазирию хиёри хушхор ... *Абӯисҳоқи Атъима*

**ОЛУҒДА** آلغده қаҳролуд, хашмгин; ҷангара.

Шери олуғда, ки берун ҷаҳад аз хона ба сайд,
То ба чанг оварад оҳураву оҳубараро. *Рӯдакӣ*

**ОЛҒУНА** آلغونه сурхӣ, ки занон ба рӯй мемоланд, ғоза, гулгуна.

Рӯ киро дар набард гардад зард,
Сурх рӯяш ба олғуна кунанд. *Мунҷик*

**ОЛӢ** *а.* عالی баланд, рафеъ; боҳашамат, пуршукӯҳ.

Дар мулки ишқ мансаби оливу дун басест,
Некон намуда майл ба олӣ, бадон ба дун. *Ҷомӣ*

Қарданд бино дар он ҳаволӣ
Қасре чу бинои чарх олӣ. *Ҳилолӣ*

**обои олӣ** аҷдод.

Обои олии ту бувад кӯршабпарак,
Абнои софили тӯ ҳам аз ҷинси сифлагон. *Сайидо*

**ОМ I||ОММ** *а.* عام **1.** ҳамаро фарогиранда, умумӣ; оммавӣ, умумихалқӣ.

Дидам, ки чунин бо ҳама инъоми ту ом аст,
Дасти тамаъ аз домани ибром гирифтам. *Шоҳин*

Марҳамати ому макрамати том, ки валинеъмати соҳибинъомрост, дар дуньёву уқбо файзбахшу баҳрарасон бошанд. *Садри Зиё*

**2.** расмшуда, оддӣ, маъмул, таомулӣ.

Чунин бошад андозаи оми шаҳр,
Туро ҷовидон аз хирад бод баҳр! *Фирдавсӣ*

Чунон шуд ом дар айёми мо завқи гирифторӣ,
Ки озодӣ кунад дилгир атфоли дабистонро. *Соиб*

**3.** мардуми авом, омӣ.

Салом кун зи ман, эй бод, мар-Хуросонро,
Мар-аҳли фазлу хирадро, на ому нодонро. *Носири Хисрав*

**4.** тӯдаи мардум, омма, халқ.

Ғайрати ишқ забони ҳама хосон бибурид,
Аз куҷо сирри ғамаш дар даҳани ом(м) афтод. *Ҳофиз*

**ОМ II** *а.* عام сол.

**ОМА** *а.* عامه *ниг.* **омма.**

Зи аҳдаш ома дар шодиву дастон,
Чунон к-аз ҷумъа тифлони дабистон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОМАД** آمد 1. *асоси замони гузаштаи* **омадан;** 2. омадан; 3. *маҷ.* иқбол; барор, равнақу ривоҷ; **омади кор** барор ёфтани кор, пешрафту ривоҷи кор; *муқ.* **омадан (омадани кор).**

Надорад дуконаш зи мис ин садо,
Кунад омади кораш овози по. *Ваҳид*

**омад доштан** дорои равнақу ривоҷ будан; боиси пешрафт ва ривоҷи кор гардидан.

Дидани рӯбоҳ дар сафар омад дорад. *Зарбулмасал*

**ОМАДА** آمده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **омадан.**

Аз шодии он маҳи дуҳафта
Бар омада дод симу рафта. *Шоҳин*

2. воқеъшуда; пешомада.

З-омада шодмон бибояд буд,
В-аз гузашта накард бояд ёд. *Рӯдакӣ*

Хоразмшоҳ асб бихост ва ба ҷаҳд барнишаст, асб тундӣ кард, аз қазои омада бияфтод, ҳам бар ҷониб афгор шуд ва дасташ бишикаст.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

3. *адш.* шеъре, ки бо илҳом, табиӣ ва ғайри маснӯъӣ навишта шудааст; бадеҳа, латифа; *муқобили* **оварда 2.**

Фарқи сухани ишқу хирад хоста аз дил,
Гуфт: Омада дигар бувасу сохта дигар.*

**омада гуфтан** бадоҳатан шеър гуфтан; латифа гуфтан.

Борҳо даршудӣ ба маҷлиси хос,
Гаҳ навозан будию гаҳ раққос,
Гоҳ гуфтӣ ба шӯхӣ омадае,
Гаҳ намудӣ ба ишва шӯъбадае. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОМАДАН** آمدن 1. рафта истода ба ҷое расидан; *муқобили* **рафтан.**

Дигар бора булбул ба боғ омадаст,
Парӣ пеши равшан чароғ омадаст. *Низомӣ*

Уммед, ки боз бар сар ой,
Чун ҷони азиз дар бар ой. *Шоҳин*

2. содир шудан, сар задан.

Агар аз касе гуноҳе ва тақсире омадӣ, ба зудӣ таъдиб нафармудандӣ аз ҷиҳати ҳаққи хидмат, аммо ӯро ба зиндон фиристодандӣ. *Хайём*

Чун ин муртафеъ поя ҷои ту нест,
Гуноҳ аз ман омад, хатои ту нест. *Саъдӣ*

3. ёфт шудан, пайдо шудан.

Ҳамаро биёзмудам, зи ту хуштарам наёмад,
Чу фурӯ шудам ба дарьё, чу ту гавҳарам наёмад.
*Шамси Табрезӣ*

**падид омадан** ба вуҷуд омадан, пайдо шудан.

Ҳар кӣ бошад, аз барои кори ҳақ омад падид,
Сӯхтам з-ин ғам, ки як касро ғами ин кор нест.
*Ибни Ямин*

4. ҳосил шудан.

Ҳарчанд ҳақирам, суханам олию ширин,
Оре, асали ширин н-ояд магар аз мунҷ. *Мунҷик*

Ҷуз лутфу ҷуз ҳаловат худ аз шакар чӣ ояд?
Ҷуз нур бахш кардан худ аз қамар чӣ ояд?
*Шамси Табрезӣ*

5. таваллуд шудан, таваллуд ёфтан, ба вуҷуд омадан, зоида шудан.

Яке духтар, ки чун омад зи модар,
Шаби дайҷурро биздуд чун х(в)ар.
*Фахриддини Гургонӣ*

Маҳдиро аз вай ду писар омад: яке — Мусоал-ҳодӣ ва дуйӯм — Ҳорунаррашид.
*«Таърихи Наршахӣ»*

6. дохил шудан; *маҷ.* гунҷидан.

Намегардад дили саргашта зарфи кибриёи ту,
Шукӯҳи баҳр кай дар хилвати танги ҳубоб ояд?
*Саъдӣ*

7. *киноя аз* навишта шудан, зикр ёфтан.

Хонадони ин давлати бузургро он асар ва маноқиб будааст, ки касеро аз дигар мулук набуда, чунон ки дар ин таърих биёмад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

8. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'гирифтор омадан', 'муфид омадан' ва ғ., ки дар ин сурат ба маънои шудан, гаштан ва гардидан аст; ◇ **омадани кор** барор кардан, муваффақият пайдо кардан; *муқ.* **омад (омади кор).**

Гар чунин умр шавад сарфи ғами ёр маро,
Рафтани умр бувад омадани кор маро.
*Мӯҳсини Таъсир*

**некӯ омадан** хуб будан, муносиб будан, дуруст будан.

Миёни мо ҳаме кина набояд,
Ки кин бо дӯстон некӯ наёяд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**сар омадан** а) шурӯъ шудан, оғоз шудан; б) тамом шудан, ба поён расидан.

Фаровон ғаму шодмонӣ шумурд,
Чу рӯзи дарозаш сар омад, бимурд. *Фирдавсӣ*

Эй малик, ... ин уқубат бар ман ба як нафас сарояд ва базаи он бар ту ҷовид бимонад. *Саъдӣ*

**ба бар (бор) омадан** ба воя расидан.

Ҳунарҳо биёмӯхташ сар ба сар,
Басе ранҷ бардошт, к-омад ба бар. *Фирдавсӣ*

**ба (ё дар) гӯш омадан** ба гӯш расидан, шунида шудан.

Ва гар сад боби ҳикмат пеши нодон
Бихонанд, оядаш бозича дар гӯш. *Саъдӣ*

То замоне ки Дил ба ҳуш ояд,
Нолаи Дил туро ба гӯш ояд. *Мушфиқӣ*

**ба кор омадан** даркор шудан; фоида доштан.

Эй забардасти зердастозор,
Гарм то кай бимонад ин бозор?
Ба чӣ кор оядат ҷаҳондорӣ,
Мурданат беҳ, ки мардумозорӣ. *Саъдӣ*

Оё мехоҳӣ, ки се сад динор диҳам, ё се насиҳат, ки туро ба кор ояд, биёмӯзам? *Садри Зиё*

**ба овоз омадан** *киноя аз* сурудан, хондан.

Чун ба овоз омад он барбатсарой,
Кадхудоро гуфтам: Аз баҳри худой,
Зайбақам дар гӯш кун, то нашнавам,
Ё дарам бикшой, то берун шавам. *Саъдӣ*

**ба поён омадан** ба итмом расидан, хатм шудан, анҷом ёфтан.

Чу нома омад аз гуфтан ба поён,
Ниҳод аз зарри сурх муҳре ба унвон.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ба танг омадан** малул шудан, озурда гаштан; безор шудан.

*Соҳиби асп зиёда ба танг омад ва гуфт:* Бародарон, бас аст! *Садри Зиё*

**ба теғ омадан** кушта шудан.

Чунин то ба миқдори ҳафтод мард
Ба теғ омад аз румиён дар набард. *Низомӣ*

**ба худ омадан** *киноя аз* ҳушёр шудан; ба ҳол омадан, ба ҳолати аслӣ даромадан.

Бад-он ворастагӣ аз олами роз
Дили девонаам омад ба худ боз. *Бадрӣ*

**ба чашм омадан** намоён шудан, намудор гаштан.

Зи гетӣ ҳар чӣ бинам дилкушое,
Ҳамеояд ба чашмам аждаҳое. *Фахриддини Гургонӣ*

**ба ҳуш омадан** *ниг.* **ба худ омадан.**

Бехудӣ карду дар хурӯш омад,
Наъра зад боз, чун ба ҳуш омад. *Мушфиқӣ*

**дар миён омадан** пайдо шудан; сар шудан.

Баъд аз мулоқот суҳбат дар миён омад.
*Садри Зиё*

**дар назар омадан** пайдо шудан, падидор гаштан.

Ҳеҷ як аз абнои рӯзгор дар назар наёмада буд, рафтори ҳеҷ кадом матбӯи хотир наяфтода.
*Аҳмади Дониш*

**сухан аз сухан бурун ояд** *зарб.* як гап сабаби сар шудани гапи дигар мегардад.

На сухан аз даҳан бурун ояд,
Ки сухан аз сухан бурун ояд. *Ҳилолӣ*

**ОМАДУРАФТ** آمدورفت рафтуомад, рафтуой; муомила, алоқа.

Рафтанат шеваю дер омаданат оин аст,
Омадурафт ба ин шеваю оин то кай?! *Ҳилолӣ*

**омадурафти назар** *киноя аз* нигоҳ, нигоҳи мутақобил; *муқ.* **омад-шуд (омад-шуди назар).**

Чашм агар боз асту гар пӯшида, аз ҳам нагсилад
Омадурафти назар дар дидаи ҳайрони мо. *Урфӣ*

**ОМАДУШУД** آمدوشد *ниг.* **омадурафт.**

Подшоҳ ... забон ба мақолот бикшод, ки, эй дарвеш, мӯҷиб чист, ки аз мо бибуридӣ ва қадам аз омадушуди мо даркашидӣ? *Ҷомӣ*

Навбате чанд аз руасои Русияро барои тафарруҷ ва тамошо дар Бухоро омадушуд воқеъ гардида буд. *Аҳмади Дониш*

**ОМАД-ШУД** آمدشد *ниг.* **омадушуд.**

Миёни ҳар ду султон омад-шуд карданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чун шаб фаро расид, такопӯи ҳазрати эшон бештар шуд, омад-шудашон зиёдатар гашт. *Садри Зиё*

**омад-шуди назар** *киноя аз* ба ҳамдигар нигоҳ кардан; *муқ.* **омадурафт (омадурафти назар).**

Қашида дур ба дасти адаб инони назар,
Ки фитнаи дил аз омад-шуди назар ёбӣ.
*Камоли Исмоил*

**ОМАД-ШУДАН** آمدشدن *ниг.* **омад-шуд.**

Ба омад-шудан роҳ кӯтаҳ кунед,
Равонро суви равшанӣ раҳ кунед. *Фирдавсӣ*

Шояд ин ҷо бор надҳандат дигар,
Заҳмати омад-шудан чандин мабар. *Ҷомӣ*

**ОМАНА** آمنه ғараму пуштаи ҳезуми кафондашуда; пуштораи ҳезум.

Ҳазор омана ҳезум ҳама зи кӯҳи Ҳашак,
Ниҳодаанд дар анбор, ман дар анборам. *Сӯзанӣ*

**ОМЕЗА** آمیزه омехта, махлут.

Гирд карда басе суханреза,
Неку бад хира дар ҳам омеза. *Саноӣ*

Алқисса ба ҳам асир гаштанд,
Омеза чу шаҳду шир гаштанд. *Шоҳин*

**ОМЕЗГОР** آمیزگار унсгиранда, хӯгиранда, улфат; шарик, ҳамнишин.

Бигӯянд аз ин ҳарфгирон ҳазор,
Ки Саъдӣ на аҳл асту омезгор. *Саъдӣ*

**ОМЕЗГОРӢ** آمیزگاری унсгирандагӣ, ҷӯршавандагӣ; улфатӣ; хушмуомилагӣ.

Зани хушманиш дилнишинтар, ки хуб,
Ки омезгорӣ бипӯшад уюб. *Саъдӣ*

**ОМЕЗИШ** آمیزش **1.** таркиб, имтизоҷ, ихтилот, ба ҳам омехтан.

Мар-омезиши гавҳаронро бигӯй!
Сабаб чӣ, ки чандин сувар з-ӯ бихост?
*Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* улфатӣ, суҳбатдӯстӣ; муошират; **омезиш доштан** ҳамнишинӣ кардан, улфатӣ кардан.

Роҷа ... ҳарчанд мусулмон набуд, аммо бо мусулмонон омезиш ва муҳаббати бисёр дошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**омезиш кардан** муносибат намудан, пайвастан.

Гарчи ҳар ҷо дилам овезишу омезиш кард,
Қиблаи ишқ ҳамон аст, ки буд аз аввал. *Ҷомӣ*

Ба хешаш чунон дид овезише,
Ба ӯ кард хешона омезише. *Ҳотифӣ*

**ОМЕХТАН** آمیختن **1.** якҷоя кардан (шудан), бо ҳам кардан (шудан), ҳамроҳ кардан (шудан), махлут кардан (шудан).

Чунон ки оташ ба зери об фурӯзӣ, оташпораҳо андар об шаванд ва бо об биёмезанд ва обро гарм кунанд. *Ибни Сино*

Обу оташ ба ҳам омехтаӣ аз лаби лаъл,
Чашми бад дур, ки бас шуъбадабоз омадаӣ.
*Ҳофиз*

Ҷони ширин бо лабат омехт гӯё дар азал,
Ҷавҳари ҷони ману лаъли ту аз як гавҳаранд.
*Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* хӯ гирифтан, унс гирифтан; улфатӣ кардан; ҳамнишинӣ намудан; рафтуомад кардан.

Ба саломи кас нарафтӣ ва касро наздики худ нагузоштӣ ва бо касе наёмехтӣ.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Аз дару девор хостгор ҳуҷум оварда[аст], ҳайронам, ки ба кадом як аз ин тоифа омезам ва аз кадомашон гурезам. *Садри Зиё*

**3.** *маҷ.* хуфтухоб кардан, ба ҳам пайвастани зану мард.

Ту бо хубрӯён биёмехтӣ
Ба бозию аз ҷанг бигрехтӣ. *Фирдавсӣ*

Зулайхо бо Азиз омехт як шаб,
Зи дил ин ғусса берун рехт як шаб. *Ҷомӣ*

◇ **дар дил омехтани дӯстӣ** ба дил роҳ ёфтани дӯстӣ, ба дӯстӣ одат кардани дил.

Дар ҳар дил дӯстӣ наёмезад,
Сад душманӣ ошкор мебинам. *Анварӣ*

**ОМЕҒ** آميغ 1. омезиш, ихтилот; 2. ҷуфтухоб бо зан, муошират.

Басе гирди омеғи хубон магард,
Ки танро кунад сусту рухсора зард. *Асадӣ*

**ОМИЛ** *а.* عامل 1. амалкунанда, коркун.

Хирад хуфтаву ишқ бедор шуд,
Ғараз омилу сабр бекор шуд. *Хоҷу*

Омили ин сиккаи комилъиёр,
Омири ин гулшани доимбаҳор ...
*«Таърихи Фаришта»*

2. ҳоким, волӣ.

Ибтидои ҳоли Фирдавсӣ он аст, ки омили Тӯс бад-ӯ ҷавру бедодӣ мекарда ба шикояти омил аз Тӯс ба Ғазнин рафта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ҷамъе аз деҳқонон аз омиле шикоят карданд, ... Маъмун он омилро маъзул сохт. *Садри Зиё*

3. коргузор, гумошта, намоянда, вакил.

Гаҳ волии ту орад моли ту зи ховар,
Гаҳ омили ту ҳамли ту аз бохтар орад. *Муиззӣ*

Агар омили ту хоҳад, ки маро бикушад, ту бар ӯ нишоне фиристӣ, ки фалонро бигзор ва макуш. *Аҳмади Дониш*

4. андозчин, хироҷгир; ҳисобдор.

Аз Бағдод ҳар сол омиле алоҳида биёмадӣ ва ҳар чӣ хироҷи Бухоро будӣ, аз ин ҷома иваз бурдӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дере напоид, ки волии Миср ... омиле фиристод, то ҳисоби вай кунад. *Ҷомӣ*

5. пурдон, доно, донишманд.

Дар Мадина олиме буд омил ва ба ҷамеи улуми динӣ комил. *Ҷомӣ*

6. сабаб, боис.

**ОМИН** I *а.* آمين *д.* бипазир, қабул кун (дуоро)!, чунин бод! (калимаест, ки дар охири дуо гуфта мешавад).

Мекунад Ҳофиз дуое, бишнаву омин бигӯ:
Рӯзии мо бод лаъли шаккарафшони шумо. *Ҳофиз*

Бод равшан ба рухат чашми тамошои Камол,
Ин дуоро зи ҳама халқи ҷаҳон бод омин.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ОМИН** II *а.* آمن бебиму ҳарос, бетарс, бехавф, эмин.

Ҳар кӣ ба ... қавли касе, ки аз ӯ омин натавонад буд, фирефта шавад, ба наздики аҳли ҳасофат ва хирад мардуд бошад. *«Калила ва Димна»*

**ОМИНА** *а.* آمنه 1. *муаннаси* омин II; 2. номи модари Муҳаммад.

**ОМИР** I *а.* آمر амркунанда, фармондеҳ; ҳоким.

Ақл ҳам қодир асту ҳам мақдур,
Ақл ҳам омир асту ҳам маъмур. *Саноӣ*

Ҳаст гӯши чарх бар овози килкаш рӯзу шаб,
Рост гӯӣ, чарх маъмур асту килкаш омир аст.
*Муиззӣ*

**ОМИР** II *а.* عامر 1. ободкунанда; зинатдиҳанда.

Омили ин сиккаи комилъиёр,
Омири ин гулшани доимбаҳор ...
*«Таърихи Фаришта»*

2. номи яке аз қабилаҳои араб, ки Маҷнун ба он мансуб буд.

**ОМИРА** I *а.* آمره *муаннаси* омир I.

**ОМИРА** II *а.* عامره 1. *муаннаси* омир II; 2. обод, маъмур; 3. ободӣ.

Менаёмад андар он саҳро касе,
З-он ки дур аз омира буд ӯ басе. *Румӣ*

**ОМИРӢ** عامرى мансуб ба омир II 2; **сайиди омирӣ** а) сардори қабилаи банӣ-Омир; б) *киноя аз* падари Маҷнун.

Чун меҳтари Наҷд ин сухан гуфт,
З-ӯ сайиди омирӣ барошуфт. *Шоҳин*

**ОММ** *а.* عام *ниг.* ом I.

**ОММА** *а.* عامه мардуми оддӣ; мардум.

Дуввӯм рӯди Шопурком аст ва оммаи Бухоро Шофирком хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ОМОДА** آماده муҳайё, тайёр, ҳозир.

Худ ту омода будӣ бархоста,
Ҷанги ӯро хештан ороста. *Рӯдакӣ*

Рав, барои кори худ омода бош,
По ба занҷире манеҳ, озода бош! *Румӣ*

**омода гаштан** (ё **шудан**) ҳозир шудан, фароҳам омадан.

Чу шуд шарти заношӯӣ ҳама рост,
Мурид омода гашту доварӣ хост. *Хисрави Деҳлавӣ*

Асбобу адавоти роҳи амирзода ба тавассути Муҳаммадшоҳи вазир омода шуд. *Аҳмади Дониш*

**омода доштан** тайёр кардан, тайёр карда мондан.

Гашт чу фарзанди бад омодахор,
Ҷон талабӣ, нони вай омода дор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**омода кардан** (ё **сохтан**) ҳозир кардан, муҳайё намудан, тайёр кардан, сохтан.

Таому шароб омода кард. *Авфӣ*

Ва ду пироҳан омода кардем: яке шабро ва дигаре рӯзро. *Аҳмади Дониш*

**ОМОДАГӢ** آمادگى муҳайё будан, тайёр будан.

**ОМОДАДИЛ** آماده‌دل ҳозир, тайёр, бо ҷону дил омодаи коре.

Яке бадсиголу яке содадил,
Сипаҳбуд ба ҳар кор омодадил. *Фирдавсӣ*

**ОМОДАН** آمادن муҳайё кардан, сохтан, тайёр кардан.

Арӯсе, ки ман хуш кардаам, дасти паймони ӯ омодааст. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ОМОДАХОР** آماده‌خوار тайёрхӯр, муфтхӯр.

Гашт чу фарзанди бад омодахор,
Ҷон талабӣ, нони вай омода дор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОМОЛ** *а.* آمال *ҷамъ* 1. *ҷ.* амал I.

Дар таҳсили ... омоли ту саъй намоем. *Авфӣ*

Лозим омад, ки аз ҷаҳони хаёл
Во намоем сурати омол. *Бедил*

2. *маҷ.* ҳирс, оз.

Он ки зи омол бувад ташнаҳол,
Сер нагардад зи ду дарьёи мол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОМОНА** عامانه омиёна, авомона.

Хосона чун хазинаи хурсандӣ они туст,
Омона аз фариштаи рӯзӣ замон махоҳ. *Хоқонӣ*

**ОМОР** آمار шумор, ҳисоб, ҳисобу китоб.

Он гаҳе ганҷур мушк омор кард,
То мар-ӯро з-он ниҳон бедор кард. *Рӯдакӣ*

**ОМОР(И)ДАН** آماردن‖آماريدن 1. шуморидан, ҳисоб кардан; 2. *маҷ.* аҳамият додан, бад назар гирифтан.

Ту аз сари нағзию латифию зарифӣ
Медон ҳама афъоли ману ҳеҷ маёмор. *Сӯзанӣ*

**ОМОС** آماس дамидагӣ дар аъзои бадан, варам.

... Лекин аз роҳи ақл ҳушёрон
Бишиносанд фарбеҳӣ з-омос. *Носири Хисрав*

Ҳам пошна решу ҳам каф омос,
Чун пой ниҳам ба дашти алмос? *Файзӣ*

**ОМОСДОР** آماسدار варамнок.

Шунидаем, ки дастори шайх пур бод аст,
Ҳубоб ҳам сари омосдорро монад. *Савдо*

**ОМОСИДАН** آماسيدن варам кардан.

Ва Абӯлаҳаб бемор буд, чун ин хабар бишнид, сиёҳ гашт ва биёмосид ва дигар рӯз бимурд.
*«Таърихи Табарӣ»*

Ин ҳама бод, ки аз уҷб туро дар рагу пай
Меравад, дар аҷабам, к-аз чӣ намеомосӣ? *Ҷомӣ*

**ОМОҚ** *а.* آماق 1. гӯшаи чашм аз тарафи бинӣ; 2. чашм, дида.

**ОМОҲ** آماه *ниг.* омос.

Чун мавзеи захм омоҳ карда буд ва монанди кисае шуда, бад-он сабаб дар заҳмат мебуд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ОМОҶ I** آماج 1. нишон, нишона, ҳадаф.

Дил захми туро сипар надорад,
Омоҷи ту ҷуз ҷигар надорад. *Хоқонӣ*

Сардорон ... ҳар тир, ки аз ҷаъбаи тадбир андохтанд, ба омоҷи тақдир нарасид.
*«Таърихи Фаришта»*

2. ҷои нишонзанӣ, нишонгоҳ, омоҷгоҳ.

Чу тир андохтӣ бар рӯи душман,
Ҳазар, кун, к-андар омоҷаш нишастӣ. *Саъдӣ*

3. масофаест тахминан 500 қадам, тиррас, тирпартов.

Омоҷи ту аз Буст бувад то ба Сипанҷоб,
Партоби ту аз Балх бувад то ба Фаластин.
*Фаррухӣ*

Ситода қайсару хоқону фағфур
Ду омоҷ аз бисоти пешгаҳ дур. *Низомӣ*

4. *маҷ.* нишонгирӣ; тирандозӣ.

Ба гуштиву нахҷиру омоҷу гӯй
Диловар шавад марди пархошҷӯй. *Саъдӣ*

Тир, ки турк аз паи омоҷ сохт,
Матбахияш чӯбаи тутмоҷ сохт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОМОҶ II** آماج говоҳани ҷуфт, амоч.

Барканад тири ту з-он сон хок дар омоҷгоҳ,
Барзгар барканда пиндорӣ ба омоҷу каланд.
*Сӯзанӣ*

**ОМОҶГОҲ‖ОМОҶГАҲ** آماجگاه‖آماجگه 1. хоктеппа ва ё майдоне, ки барои тирандозӣ дар он нишон мегузоранд, *нишонгоҳ; машқгоҳ.*

Дар он омоҷгаҳ кардӣ камон соз,
Зи табли Зӯҳра кардӣ таблаковоз. *Низомӣ*

Дар омоҷгоҳе ду-се тир бияндозем.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. *ниг.* омоҷ I 3.

Гирд бар гирди он ду шери азим,
Қас як омоҷгаҳ нагашт зи бим. *Низомӣ*

3. *маҷ.* гӯр, қабр.

Сиришки дида ба рухсори ту фурӯ гузарад,
Ҳар он гаҳе, ки бар омоҷгоҳи ӯ гузарӣ. *Имора*

4. *маҷ.* дуньё.

Ба турбат супурдандаш аз тоҷгоҳ,
На ҷои нишастан буд омоҷгоҳ. *Саъдӣ*

**ОМУДАН** آمودن 1. оростан, пиростан, зинат додан; 2. сохтан, бино кардан.

Дар омудани он ҳумоюн бино
Намонд эҷ боқӣ ба ганҷинаҳо. *Дақиқӣ*

3. пур кардан, мамлӯ сохтан; 4. омехтан, махлут кардан.

**ОМУЛА** آمله дарахтест дар Ҳиндустон, ки аз он доруи дарди чашм тайёр мекунанд.

Ва ҳамаи роҳ дарахтони ҳалила ва балила ва омула ва доруҳост, ки ба ҳамаи ҷаҳон бибаранд.
*«Ҳудуд-ул-олам»*

**ОМУННОС** *а.* عام‌الناس авом, мардуми оддӣ.

Ҷанд даъво, ки чу хосон шудаам шӯҳраи шаҳр,
Шӯҳраи шаҳр най, сухраи омунносӣ! *Ҷомӣ*

**ОМУРЗГОР** آمرزگار бахшанда, бахшоянда, афвкунанда (яке аз сифатҳои худо).

Гуноҳи ман ар н-омадӣ дар шумор,
Туро ном кай будӣ омурзгор?! *Низомӣ*

Саҳву хатои банда гараш эътибор нест,
Маънии афву раҳмати омурзгор чист? *Ҳофиз*

**ОМУРЗИДАН** آمرزيدن *д.* бахшида шудани гуноҳи бандагон аз тарафи худо баъд аз марг, ғуфрон; аз гуноҳ гузаштан, афв кардан.

Муқаннаъ фармуд он ғуломро, ки бигӯй бандагони маро, то сарҳо аз саҷда бардоранд, ки худои шумо аз шумо хушнуд аст ва гуноҳони шуморо омурзид. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба лутфи худ ҷафои ман биёмурз,
Хато кардам, хатои ман биёмурз. *Ҷомӣ*

**ОМУРЗИШ** آمرزش 1. *д.* авфи гуноҳ аз тарафи худо; бахшоиш, аз хато гузаштан, афв.

Агар пӯзиш накӯ бошад зи кеҳтар,
Накӯтар бошад омӯрзиш зи меҳтар.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. талаби афв, талаби бахшиши гунох.

Чунон кун, ки чун ёфтӣ дастгоҳ
Ба омурзиш-андар бипӯшӣ гуноҳ.
*Абӯшакури Балхӣ*

Суханро аз дуо додӣ тамомӣ,
Ба омурзиш забон бикшой, Ҷомӣ! *Ҷомӣ*

**ОМУРҒ** آمرغ 1. нафъ, суд, фоида.

Ба яке далв сер гардад мурғ,
Сад дирам мар-маро шавад омурғ. *Саноӣ*

2. қадр, қимат, арзиш.

Надонад дил омурғи пайванди дӯст
Бад-он гаҳ, ки бо дӯст кораш накӯст.
*Абӯшакури Балхӣ*

3. ночиз, кам, андак.

Аз умр намондаст ба ман-бар, магар омурғ,
Дар киса намондаст ба ман-бар, магар охол. *Кисоӣ*

**ОМУТ** آموت ошьёни ҷонварони шикорӣ (ҳамчун боз, шоҳин); ошьёна.

Бар қуллаи Қофи бахту иқбол
Омути уқоби давлати туст. *Мунҷик*

**ОМФАҲМ** عام‌فهم авомфаҳм, сода, фаҳмо.

Набувад омфаҳм маънии хос,
Мавҷхез аст чун гуҳар ғаввос. *Бедил*

**ОМӢ** *а.* عامی 1. мардуми оддӣ, авом; мардум.

Маёзор омӣ ба як хардала,
Ки султон шубон асту омӣ гала. *Саъдӣ*

2. нодон, нохонда, бесавод.

Ринду сӯфӣ, орифу омӣ махонедам, ки ман
Гум шудам дар шоҳиди май, барнатобам номро.
*Ҷомӣ*

**ОМӮЗГОР** آموزگار муаллим, тарбиятгар, устод.

Ҳар кӣ н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеҷ н-омӯзад зи ҳеҷ омӯзгор. *Рӯдакӣ*

Агар дар ҷаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор. *Ҷомӣ*

**ОМӮЗГОРӢ** آموزگاری муаллимӣ, тарбиятгарӣ, устодӣ.

Ба омӯзгорӣ бар ӯ ранҷ бурд,
Даромӯхташ он чӣ натвон шумурд. *Низомӣ*

**ОМӮЗИШ** آموزش таълим, тарбия.

Бибояд хирад шоҳро ногузир,
Ҳам омӯзиши марди барнову пир. *Фирдавсӣ*

**ОМӮЗИШӢ** آموزشی омӯзанда, толиби илм, дӯстдори омӯхтан.

Бад-ӯ гуфт: Доно шавад марди пир,
Ки омӯзишӣ бошаду ёдгир. *Фирдавсӣ*

**ОМӮХТА** آموخته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* омӯхтан; 2. одаткарда, хӯгирифта.

Нашунидӣ, дили омӯхта, — гӯянд, — балост;
З-ин бало пурҳазарам, баҳри қарорам бинишин!
*Савдо*

3. ромшуда, дастомӯз.

Палангону шерони омӯхта
Ба занҷири заррин даҳон дӯхта. *Фирдавсӣ*

Гавазнон ва оҳувон ва рӯбоҳон ва хукон ва ҳама омӯхта буданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ОМӮХТАН** آموختن 1. ёд гирифтан, аз худ кардан, таълим гирифтан.

Биёмӯз, то зиндаӣ, рӯзу шаб,
Чунин гуфт доно, ки бикшод лаб.
*Абӯшакури Балхӣ*

Нигаҳи масти ту кори аҷаб омӯхтааст,
Хоки майхонаву масҷид ба ҳам омехтааст. *Сайидо*

2. ёд додан, таълим додан.

Туро меҳмондорӣ омӯзам. *Авфӣ*

Ва мегуфт: Бор-Худоё, маро пешае биёмӯз, то аз дастранҷи хеш хӯрам! *Аҳмади Дониш*

**ОН I** آن *ҷонишин* 1. ҷонишини шахсии шахси сеюми танҳо.

Оне, ки дилат чу нӯги тир аст,
Чашми ту ба хуни халқ хираст. *Шоҳин*

2. ишораҷонишин, ки ба чизи дур ишорат мекунад; *муқобили* **ин** I 1.

Омад он навбаҳори тавбашикан,
Парниён гашт боғу барзану кӯй. *Рӯдакӣ*

Кас ба Абӯхозим фиристод, ки аз он чи рӯза кушоӣ, маро бифирист. *Аҳмади Дониш*

**аз он** (*ё* **з-он**) аз он сабаб; барои он.

З-он зи рӯи ту нагардонам рӯй,
Ки ба ҷуз рӯи ту чун рӯи ту нест. *Анварӣ*

З-он ҳадиси талх мегӯям туро,
То зи талхиҳо фурӯ шӯям туро. *Румӣ*

3. ҷонишини соҳибӣ, ки бо изофа омада соҳибиятро ифода мекунад.

Чу ту ҳастӣ накӯе, кистам ман?
Деҳ они туст, дар деҳ чистам ман? *Низомӣ*

Ҷаҳон дар ҷаҳон нақшу сурат гирифт,
Кадом аст аз ин нақшҳо они мо? *Шамси Табрезӣ*

◇ **бар он будан** ақида доштан, дар фикри чизе будан.

Бар оне, ки андар ҷаҳон теғдор
Набандад камар чун ту дигар савор. *Фирдавсӣ*

**бар сари он будан** дар фикри чизе будан, ният доштан, хостан.

Бар сари онам, ки гар зи даст барояд,
Даст ба коре занам, ки ғусса сар ояд. *Ҳофиз*

**ОН II** آن 1. ҳусну ҷамол; завқу кайфияти хос дар ҳусну зебоӣ; малоҳат, ситорагармӣ.

Шоҳид он нест, ки мӯе ва миёне дорад,
Бандаи талъати он бош, ки о н е дорад.
*Ҳофиз*

2. маза, кайф.

Нағмаи мутриб дили мардум ҳамесӯзад, чу уд,
Они бода мекунад ҷонро зи мастӣ бехабар. *Исмат*

**ОН III** *а.* آن вақт, ҳангом, замон, лаҳза.

В-арна якмоҳа роҳ дар як он
Қатъ кардан бирун бувад з-имкон. *Ҷомӣ*

Шеърам, ки ба сад забон фуруд омадааст,
Дар чандин вақту он фуруд омадааст. *Бедил*

**ОНАК** آنک *шакли тасғири* **он I.**

Хилофи рои султон рой ҷустан,
Ба хуни хеш бошад даст шустан.
Агар худ рӯзро гӯяд шаб аст ин,
Бибояд гуфт: Онак Моҳу Парвин. *Саъдӣ*

**ОНДУН** آندون 1. он ҷо; он сӯй, он тараф.

Хоста чун диҳад, ки гӯй биситад,
Рӯй гаҳ эдун кунад зи шарм, гаҳ ондун. *Фаррухӣ*

Роҳи ту зӣ хайру шар — ҳар ду кушода(а)ст,
Хоҳӣ эдун гароюю хоҳӣ ондун. *Носири Хисрав*

2. чунон, ончунон; 3. он гоҳ, он замон.

**ОНИН** آنین хумчае, ки дар он аз ҷурғот равған ҷудо мекунанд.

Сабӯву соғару онину ғулин,
Ҳасиру ҷойрӯбу химу полон. *Тайёни Марғазӣ*

**ОНИФ** *а.* آنف 1. аввал, пештар, собиқ; 2. мутеъ, фармонбардор.

**ОНИФАН** *а.* آنفاً андаке пеш аз ин, собиқан.

Онифан зикри он зинатафзои ин китоб гашт. *Садри Зиё*

**ОНИЯ** *а.* آنیه *ҷ.* **ино.**

**ОН-К** آنک шакли кӯтоҳшудаи он ки.

Аз чашми бахти хеш мабодат газанд аз он-к
Дар дилбарӣ ба ғояти хубӣ расидаӣ. *Ҳофиз*

**ОНУК** *а.* I آنک сурб, қурғошим.

**ОНУК** *а.* II عانک регтӯдаи калон; *маҷ.* монеа.

Гар касеро бувад хаёли натақ,
Дар миён нестам ман онуки ҳақ. *Ҷомӣ*

**ОН-Ч** آنچ шакли кӯтоҳшудаи он чӣ.

Ҳар он-ч офаридаст, ҷуфт офарид,
Кушода зи рози нуҳуфт офарид. *Фирдавсӣ*

Хӯрад бешу кам он моя, ки хоҳад,
Ба рӯз афзояд, он-ч аз вай бимонад. *Носири Хисрав*

**ОНӢ** آنی мансуб ба ҳамин лаҳза, ҳаминлаҳзагӣ, ҳозира.

Бе нақшҳои сурат на софу на мукаддар,
На мозию на онӣ, на шоду на муотаб. *Шамси Табрезӣ*

**ор** آر *асоси замони ҳозираи* **овардан.**

**ОР** *а.* عار нанг, шарм, айб, ҳаё.

Ҳар киро хизматаш ба ор кашид,
Рӯзгораш ба пои дор кашид. *Бедил*

**ор донистан** нанг ҳисоб кардан, боиси шармандагӣ шумурдан; шарм доштан.

Такрори онро ор надониста, балки сармояи эътибори ин рисола медонам. *Садри Зиё*

**ор ёфтан** а) шарм кардан, хиҷолат кашидан; б) таънаву маломат шунидан.

Фахр аст аз санои туам, гарчи килки ман
Дер аст, к-аз навиштани ашъор ор ёфт. *Анварӣ*

**ор омадан** *касеро* дар хиҷолат мондани касе, шарм доштани касе.

Инчунин беҳудаҳо низ магӯ бо ман,
Ки маро аз сухани беҳуда ор ояд. *Носири Хисрав*

Ҳилолӣ, чун ту дарвешию он маҳ хисрави хубон,
Туро аз ишқи ӯ фахр асту ӯро аз ту ор ояд. *Ҳилолӣ*

Маро ору нанг меояд, ки ба як навкари ӯ муқобил шавам. *Аҳмади Дониш*

**бори ор кашидан** *киноя аз* шарм кардан, ба хиҷолат мондан.

Зарри суханро чу намудам иёр,
В-аз сухани «зар» чӣ кашам бори ор?! *Ҷомӣ*

**номи** *касе* **ба ор бурдан** дар ҳаққи касе бад гуфтан.

Ҳар он к-ӯ бард номи мардум ба ор,
Ту чашми накӯгӯӣ аз вай мадор. *Саъдӣ*

**ОРАЗ** *а.* عارض ҳар ду чаккаи рӯй, рухсора, чеҳра, рӯй.

Эй лабат мул, оразат гул, турраат сунбул барин,
Ғабғабат дар чарбу нармӣ тухми нимдунбул барин. *Шоҳин*

**орази гулҷӯш** рӯи сурхи дилкаш.

Ниқоби орази гулҷӯш кардаӣ моро,
Ту ҷилва додию мадҳуш кардаӣ моро. *Бедил*

◇ **орази шамъ** рӯи шамъ; даври шамъ, гирди шамъ.

В-ар чу парвона диҳад даст фароғи боле,
Ҷуз бад-он ораз шамъе набувад парвозам. *Ҳофиз*

**ОРАМДА** آرمده *ниг.* **орамида.**

Чу бедор бошӣ ту, хоб оядам,
Чу орамда бошӣ, шитоб оядам. *Фирдавсӣ*

Бувад марди орамда дар банди сахт,
Чу ҷунбида гардад, шавад некбахт. *Унсурӣ*

**ОРАМИДА** آرمیده *ниг.* **оромида.**

**ОРАМИДАГӢ** آرمیدگی *ниг.* **оромидагӣ.**

**ОРАМИДАН** آرمیدن *ниг.* **оромидан.**

**ОРАН** آرن *шакли кӯтоҳшудаи* **оранҷ.**

Замоне даст карда ҷуфти рухсор
Замоне ҷуфти зону карда оран. *Оғоҷӣ*

**ОРАНГ** I آرنگ *ниг.* **оранҷ.**

**ОРАНГ** II آرنگ ранг; сурхӣ.

Аз ман хӯи хуш гир, аз он ки гирад
Ангур зи ангур рангу оранг. *Музаффари Ҳусайн*

**ОРАНГ** III آرنگ азоб, машаққат, алам, озор.

На ҳаргиз аз ту расида ба мӯре оранге,
На ҳаргиз аз ту расида ба марде озоре. *Камоли Исмоил*

**ОРАНГ** IV آرنگ ҳамоно, гӯё; гӯё, ки.

Ҳаргиз макунад сӯи мани хаста нигоҳе,
Оранг нахоҳад, ки шавад шод дили ман. *Рӯдакӣ*

**ОРАНГЗАРД** آرنگزرد рангзард, зардранг.

Орангзард бод чу норанг рӯи хасм,
Бодаш сар бурида чу саркафта бодранг. *Заҳири Форьёбӣ*

**ОРАНҶ||ОРАНГ** آرنج||آرنگ бандгоҳи соид ва бозу, оринҷ.

Гаҳе ба бозӣ бозушро фарошта дошт,
Гаҳе ба ранҷ ҷаҳон-андарун бизад оранҷ. *Абӯшакури Балхӣ*

Гар ба аҳди ту зулм ёзад чанг,
Бод дасташ бурида аз оранг.*

**ОРАСТАН** آرستن *ниг.* **оростан.**

**ОРД** آرد маҳсули ғаллаи дар осиё кашидашуда; кӯфта ва соидашудаи ғалла.

Гуфт: Лаҳму дунба гар ёбам, кӣ хоҳад дод орд?
Гуфтам: Он к-ӯ осиёи чарх гардон сохта. *Қотибӣ*

Ҳар шикасте бе дурусте нест дар ин осиё,
То нагардад орд гандум, кай шавад мавҷуд нон. *Мулҳам*

**орди майда** орди дубези гандум, орди маҳин.

Ҷиҳати силаи он қасида даҳ раъс гӯсфанд, бист ман орди майда ва маблағи як сад хонӣ ва чаҳор дарахт ҷиҳати ҳезум карам фармуданд. *Восифӣ*

**ОРДБЕЗ** آردبيز аз элак гузаронидани орд, бехтани орд, ордбезӣ, элак кардан.

Масеҳо хӯрда рашки ордбезаш,
Хизир дар орзӯи обрезаш. *Сайидо*

**ОРЕ** آری *ҳиссачаи тасдиқ* бале, ҳа; дуруст аст.

Ишқ менозад ба ҳусну ҳусн менозад ба ишқ,
Оре, оре, ин ду маънӣ ошиқи якдигаранд. *Ҳилолӣ*

Оре, чанг бе ҷомаву нон лашкари шатранҷ кунад. *Аҳмади Дониш*

**ОРЕҒ** آريغ кина, адоват; нафрат; дилсардӣ, дилхунукӣ.

Оҳ аз ғами он нигори бадмеҳр,
Қ-ореғ зи ман ба дил гирифтаст. *Хисравонӣ*

**ОРЗУ(Й)** آرزو(ی) 1. ҳавас, хоҳиш, майл.

Чу бигрифт ҷои хирад орзуй,
Дигар гуна кас шуд ба оину хӯй. *Фирдавсӣ*

Дар орзуи хоки дари дӯст сӯхтем,
Ёд овар, эй сабо, ки накардӣ ҳимояте. *Ҳофиз*

**2.** мурод, матлаб, талаб, ком.

Маро орзу дар замона якест,
Ки он орзу бар ту душвор нест. *Фирдавсӣ*

**ба орзу расидан** ба мурод расидан, комьёб шудан.

Аз шеъру шоирӣ нарасидам ба орзу,
Дилбастагӣ маро ба давоту қалам намонд. *Сайидо*

**3.** *маҷ*. умед, интизорӣ.

Дар орзуи он ки ба ман ошно шавӣ,
Омехтам ба ҳар кӣ бувад ошнои ту. *Ҳилолӣ*

**4.** тамаъ; даъво.

Алитакин ба ин як ноҳият бознаистад ва вайро орзуҳои дигар хезад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Зи шири шутур хӯрдану сусмор
Арабро ба ҷое расидаст кор,
Ки тоҷи каёнро кунанд орзу,
Туфу бод бар чархи гардун, туфу! *Фирдавсӣ*

**5.** *маҷ*. ишқ, муҳаббат; савдо.

Девона шудам дар орзуят,
Эй чашми ҳама ҷаҳон ба сӯят! *Хисрави Деҳлавӣ*

Гул дидам, о р з у и касе дар дилам фитод,
Қ-аз диданаш касе накунад орзуи гул. *Ҳилолӣ*

**6.** тахаллуси шоири форсизабони Ҳинд Сироҷуддини Алихон — муаллифи «Чароғи ҳидоят», «Сироҷ-ул-луғот» ва дигарҳо (соли вафоташ 1755—1756); ◇ **орзуи хом** талаби муҳол, хоҳиши иҷронашаванда.

Гудохт ҷон, ки шавад кори дил тамому нашуд,
Бисӯхтем дар ин орзуи хому нашуд. *Ҳофиз*

**орзуи шири мурғ** талаби муҳол, хоҳиши ношуданӣ.

Бад-ӯ гуфт, к-эдар на ҷои лаҳуст,
Ҳамоно туро шири мурғ орзуст. *Фирдавсӣ*

**орзу бурдан** хостан, хоҳиш кардан.

Гул ба сар ҳавас кардам — хорам аз бадан гул кард,
Марҳам орзу бурдам — нохуни паланг омад. *Сайидо*

**орзу шикастан** ҳосил кардан (шудан)и орзуву ҳавас.

Биё, соқӣ, даре бикшо бо рӯям,
Ба ҷоми бода бишкан орзуям. *Сайидо*

**орзу ба хок бурдан** *киноя аз* ба мақсад нарасида мурдан.

Атри кафан зи хоки дарат кардам орзу,
Ҳоло бибин, ки мебарам ин орзу ба хок. *Ҷомӣ*

**ОРЗУБАХШ** آرزو بخش касе, ки орзуи шахсеро ба ҷо меоварад, орзу ба ҷо оваранда.

Бинолам, к-орзубахше надидам,
Бигирьям, к-ошноруе надидам. *Хоқонӣ*

**ОРЗУЙ** آرزوی *ниг.* **орзу(й).**

**ОРЗУҚАДА** آرزوکده 1. дил, қалб.

Сӯроx гашта синаам аз доғи ҳасрате,
Мехост орзуқадаам равзане чунин. *Зуҳурӣ*

2. *маҷ*. дунъё.

**ОРЗУМАНД** آرزومند хоҳишманд, талабгор; муштоқ.

Ба рӯзи неки касон, — гуфт, — то ту ғам нахӯрӣ,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст. *Рӯдакӣ*

Агарат дил ба шаҳри Дидор аст,
Орзуманди боғи рухсор аст. *Мушфиқӣ*

**ОРЗУМАНДӢ** آرزومندی шавқ, иштиёқ.

Ҳадиси орзумандӣ, ки дар ин нома сабт афтод,
Ҳамоно беғалат бошад, ки Ҳофиз дод талқинам. *Ҳофиз*

**ОРЗУПАЗИР** آرزو پذیر орзуманд, орзукунанда.

То тани солхӯрда пиртар аст,
Дил ҳамон орзупазиртар аст. *Низомӣ*

**ОРЗУСАНҶ** آرزوسنج орзуманд, хоҳон.

Ба хоки пои ӯ чарх орзусанҷ,
Чу дарвеши ҳарис аз фикрати ганҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОРЗУТИМСОЛ** آرزوتمثال: **нақши орзутимсол** пул, сикка.

З-ин ҳама нақши орзутимсол
Ағниё ғолибанд дар ҳама ҳол. *Бедил*

**ОРИЗ** *а.* عارض 1. пайдошаванда, воқеъшаванда; **ориз шудан** рӯй додан, пайдо шудан.

Мамлакатро ба сурати шахсе тасаввур кунад, ки онро амроз ориз мешавад. *Аҳмади Дониш*

Надонистам ин лоҳазӣ кай ориз шуда бошад. *Садри Зиё*

**2.** арзкунанда, шикояткунанда; **3.** ҳисобдори лашкар, муваккали таъминоти ҳарбиён.

Хабар дод ориз, ки шаш сад ҳазор
Баромад далерони муфрадсавор. *Низомӣ*

Амир Нӯҳ оризе фиристод, ки эҳтиёти сипоҳ карда марсум ба эшон расонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОРИЗА** *а.* عارضه 1. ҳодиса.

Сабабу мӯҷиби он ориза гар баршумурем,
Хориҷ аз хотиру авҳоми ситорашумур аст. *Муиззӣ*

**2.** ранҷ, дард, беморӣ.

Табибонро мулозими худ мегардонем, то агар оризае рӯй намояд, ... ба муолиҷати он машғул шаванд. *Авфӣ*

Дар таби меҳнати ӯ сабр кунед, эй дилу дин,
Ки дар ин ориза имрӯз беҳ аз ҳар рӯзед.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ОРИЗӢ** عارضی **1.** ғайри аслӣ.

Сиёҳрӯии ман оризист, аслӣ нест,
Сиёҳрӯии банда зи дуди мӯриҳост. *Камоли Хуҷандӣ*

Ишқат на сар-сарист, ки аз сар бадар шавад,
Меҳрат на оризист, ки ҷои дигар шавад. *Сайидо*

**2.** ҳисобдорӣ; таъминоти лашкар.

Қори оризӣ аз вазорат кам набуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ОРИНҶ** آرنج *аслаш* **оранҷ.**

**ОРИФ** *а.* عارف **1.** шиносанда, воқиф, огоҳ; доно, нуктасанҷ.

Орифи ҳақ шудиву мункири хеш,
Бо ту аз маърифат расид насим. *Носири Хисрав*

Баъзе аз орифон, ки ба сӯҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз — ҳар ду расидаанд, чунин фармудаанд, ки сӯҳбати Шайх беҳ аз шеъри вай буд ва шеъри Ҳофиз беҳ аз сӯҳбати вай. *Ҷомӣ*

Халаф монд з-он орифи покдин
Чунин навҷавоне ба рӯи замин. *Садри Зиё*

**орифи маънӣ** маънишинос; нуктасанҷ.

Паи он рав, ки орифи маънист,
Марди ориф ба дӯстӣ авлист. *Ҷомӣ*

**2.** *д.* зоҳид, парҳезгор, порсо, аҳли тасаввуф, сӯфӣ.

Гар мавҷхези ҳодиса сар бар фалак занад,
Ориф ба об тар накунад раҳти бахти хеш. *Ҳофиз*

Низориро баъзе муваҳҳиду ориф медонанд ва баъзе ӯро аз зумраи исмоилия мегӯянд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ОРИФА** *а.* عارفه ҳадия; лутфу марҳамат, меҳрубонӣ.

Рӯи ниёз ба остонаи олия оварда таваққӯъ медорад, орифаи мусоадат ва тариқаи муозадат риоят фармоянд. *«Илми симиё»*

**ОРИФАНДЕШ** عارف‌اندیش орифона фикркунанда; муҳаққиқ.

Орифандеш буду ройшинос,
Порсоишро набуд қиёс. *Низомӣ*

**ОРИФӢ** عارفی парҳезгорӣ, порсоӣ, сӯфигӣ.

Сӯфии пашминапӯшат гар бибинад чашми маст,
Орифӣ аз сар ниҳад, гирад сабӯи май ба дӯш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ОРИЯТ** *а.* عاریت чизеро барои истифода муваққатан аз касе гирифтан.

Ҳар зане пирояе ба орият аз занони Миср бихостанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз либоси сурху зарди орият гаштам халос,
То маро чашми тамошо бар гули раъно фитод.
*Сайидо*

**ОРИЯТӢ** *а.* عاریتی чизи муваққатӣ, чизи ба амонат гирифташуда.

Сиёвуш хост, ки аз вай асаре монад дар ин вилоят аз баҳри он ки ин вилоят ӯро ориятӣ буд, пас вай ин ҳисори Бухороро бино кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Дар зиндагии ориятӣ дунёбозиест монанди нарду шатранҷ ва тохтану давидан ва рақсу симоъ ва шуғле беҳудаву абас. *Аҳмади Дониш*

**ОРИҶ** *а.* عارج болобароянда, баландшаванда; баланд; сарбаланд; **ориҷ шудан** баланд шудан; сарбаланд шудан.

Ҷаҳд кун, к-аз ҷаҳдҳо ориҷ шавӣ,
З-ошёни обу гил хориҷ шавӣ. *Румӣ*

◊ **ориҷи осмони тараққӣ гаштан** ба ғоят тараққӣ кардан.

**ОРМОН** آرمان *ниг.* **армон 2.**

Аз фироқат рӯзу шаб ушшоқро ҳаст алъамон,
Ҳар кӣ дидори ту бинад, несташ ҳеҷ ормон. *Хоҷу*

**ОРОИШ** آرایش **1.** зеб, зинат, зевар.

Омад баҳори хуррам бо рангу бӯи тиб,
Бо сад ҳазор нузҳату ороиши аҷиб. *Рӯдакӣ*

Ин дастагул аз чӣ бӯстон аст,
К-ороиши базми дӯстон аст? *Ҳилолӣ*

**ороиш кардан** зинат додан.

Ба наздики шумо, эй куштагони ишқ, меоям,
Ба дарду ҳасрат ороиш кунед оромгоҳи ман.
*Урфӣ*

**2.** расм, одат; оин.

Суи ӯ яке нома нанвиштаӣ,
Зи ороиши бандагӣ гаштаӣ. *Фирдавсӣ*

◊ **Ороиши Рум** *ҷуғр.* номи қалъае дар Рум.

... Ки Ороиши Рум буд номи ӯй,
Зи Кисро бад омад ба фарҷоми ӯй. *Фирдавсӣ*

**Ороиши хуршед** *мус.* номи лаҳни аввал аз сӣ навои Борбад.

Чу зад з-«Ороиши хуршед» роҳе,
Дар ороиш будӣ хуршеду моҳе. *Низомӣ*

**ороиши шерӣ кардан** *киноя аз* худро мисли шер ҷасуру далер нишон додан.

Он ки на аз сидқ далерӣ кунад,
Баҳри чӣ ороиши шерӣ кунад? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ором** آرام *асоси замони ҳозираи* **оромидан.**

**ОРОМ** آرام **1.** сукун, қарор; тоқат.

Аз ҷисми ман чу симоб ором рафта берун,
Як раҳ намебароям аз изтироб бе ту. *Сайидо*

**ором доштан** қарор доштан, қарор ёфтан.

Чун кӯдаки инҷиқ, ки ба алвонҷ бихобад,
Ҷуз дар хами зулфат дилам ором надорад. *Шоҳин*

**2.** беҳаракат, сокин.

Гарди ором дар ин дашти тапишхез куҷост,
То ба ҷое бирасед, обила бунёд кунед. *Бедил*

**ором кардан** *киноя аз* хобидан, хоб рафтан.

Дар хонае, ки моҳи ман ором кардааст,
Нӯҳ гунбади сипеҳр яке равзан аст аз ӯ. *Сайидо*

**3.** сукунатгоҳ, ҷой, макон.

Чунин гуфт: Ин аст фарҷоми мо,
Надонам куҷо бошад ороми мо? *Фирдавсӣ*

Биёбоне, ки ороми бало буд,
Зи нохушӣ чу коми аждаҳо буд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ором гирифтан** а) хомӯш шудан, сокин гаштан.

Бад-ӯ гуфт шоҳ: Эй зан, ором гир!
Чӣ гӯӣ суханҳои нодилпазир?! *Фирдавсӣ*

б) ҷой гирифтан, ист кардан.

Он қаср, ки Ҷамшед дар ӯ ҷом гирифт,
Оҳу бача карду шер ором гирифт. *Хайём*

Маҷнун ба ҳазор кӯҳи андӯҳ
Ором гирифт бар сари кӯҳ. *Ҳилолӣ*

в) таскин ёфтан.

Мискин чу шунид аз вай ин ном,
З-он гуфтушунуд гирифт ором. *Ҷомӣ*

**ором додан** ҷой додан, ҷойгир кардан.

Сипаҳро ба соҳилгаҳ ором дод,
Ба танҳоравӣ по ба дарьё ниҳод. *Ҷомӣ*

**ором сохтан** ҷой гирифтан, макон кардан.

Ба ҷонам рӯю зулфе сохт ором,
Ки ҳам субҳам муборак гашту ҳам шом.
*Хисрави Деҳлавӣ*

4. *маҷ.* айшу ишрат бо занон.

Чу солат шуд, эй пир, бар шасту як,
Маю ҷому ором шуд бенамак. *Фирдавсӣ*

◇ **ороми дил** (ё **ҷон**) а) роҳати дилу ҷон, осоиши дилу ҷон.

Аз ман ҷудо машав, ки туам нури дидаӣ,
Ороми ҷону мӯниси қалби рамидаӣ. *Ҳофиз*

Арӯсе чунин бошад ороми ҷон,
Аҷаб нест, ки пир гардад ҷавон. *Савдо*

б) маҳбуб, маъшуқа.

Қасе баргирифт аз ҷаҳон коми дил,
Ки якдил бувад бо вай ороми дил. *Саъдӣ*

Туро ороми ҷон пайваста дар пеш,
Чӣ месӯзӣ зи беоромии хеш? *Ҷомӣ*

**ба ором** будан эмин будан, дар осоиш будан.

Ҷаҳон буд ба ором з-он шодком,
Зи яздон бад-ӯ нав ба нав буд паём. *Фирдавсӣ*

**ОРОМБАХШ** آرام‌بخش тaскиндиҳанда, осоишбахш.

Ба ҳафтӯм чу омад сухан, лаб кушуд,
Ки оромбахши ҷаҳон шоҳ буд. *Ҷомӣ*

**ОРОМГАҲ** آرامگه *ниг.* **оромгоҳ.**

**ОРОМГИР** آرامگیر **1.** таскиньёбанда, осуда.

Бе гирья дӯстдори ту оромгир нест,
Ё ковкови дидаву дил, ё гиристан. *Урфӣ*

2. ҷойгир.

З-оташу хоке, ки надорӣ гузир,
Хона ба хона шуда оромгир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОРОМГОҲ||ОРОМГАҲ** آرامگاه||آرامگه **1.** ҷои истироҳат, ҷои хоб, маҳалли осоиш, истиқоматгоҳ; ҷой, манзил, макон.

Дар боғи шаҳр, ки ҷойгоҳ ва оромгоҳи подшоҳони олиҷоҳ ва салотини шавкатинтибоҳ аст, бар сандалии зарнигор қарор гирифт. *«Фатҳнома»*

Эй насими саҳар, оромгаҳи ёр куҷост?
Манзили он маҳи ошиқкуши айёр куҷост? *Ҳофиз*

**оромгаҳ сохтан** ҷой гирифтан; ватан кардан.

Ман он булбулам, к-аз Ирам тохтам,
Ба боғи ту оромгаҳ сохтам. *Низомӣ*

2. ҷои амн, паноҳгоҳ.

Ҳамеронд як моҳ худ бо сипоҳ,
Қ-аз эшон надиданд оромгоҳ. *Фирдавсӣ*

Гар аз фитнаояд касе дар паноҳ,
Надорад ҷуз ин кишвар оромгоҳ. *Саъдӣ*

3. *маҷ.* гӯрхона, дахма, мақбара.

Ба наздики шумо, эй куштагони ишқ, меоям,
Ба дарду ҳасрат ороиш кунед оромгоҳи ман. *Урфӣ*

**ОРОМГУЗИНӢ** آرام گزینی истироҳат пеш гирифтан, истироҳат дар айёми пирӣ.

**ОРОМДЕҲ** آرام‌ده *ниг.* **оромбахш.**

Мегуфт, ки эй фурӯғи дида,
Оромдеҳи дили рамида!.. *Шоҳин*

**ОРОМИДА||ОРАМИДА** آرامیده||آرمیده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **оромидан**; 2. вазнин, бурдбор, ботамкин; сокин, ором; 3. хотирҷамъ, беташвиш.

Нома омадааст аз имом Иброҳим, ... мехоҳем, ки бар ту хонем, биё эмин ва оромида.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ОРОМИДАГӢ||ОРАМИДАГӢ** آرامیدگی||آرمیدگی оромӣ, осудагӣ, қарор; **оромидагӣ доштан** осуда будан, орому осуда будан.

Зи шаш ҷиҳат чу замин орамидагӣ дорам,
Бувад зи гардиши гардун каманди ваҳдати мо.
*Шавкат*

**ОРОМИДАН||ОРАМИДАН** آرامیدن||آرمیدن **1.** ором гирифтан, қарор гирифтан; дам гирифтан, истироҳат кардан, осудан.

Деҳқон ба саҳаргоҳон, к-аз хона биёяд,
На ҳеҷ биёромаду на ҳеҷ бипояд. *Манучеҳрӣ*

Аз дидани мева мутаҳассир гардад, то нахӯрад, наёрамад. *Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* хомӯш шудан.

Бозоргон ... ҳама шаб наёрамид аз суханҳои парешон гуфтан. *Саъдӣ*

3. дӯстӣ кардан; бо ҳам зистан; ҳамхобӣ кардан.

Туро дил чун диҳад аз ман буридан,
Ба рафтан, бо дигар кас орамидан?
*Фахриддини Гургонӣ*

Духтари деҳқонеро дӯст гирифт ва бихост ва бо вай биёромид ва духтар аз Қубод обистан гашт.
*«Маҷмаъ-ут-таворих»*

**ОРОМИШ** آرامش **1.** беҳаракатӣ, сукунат.

Ва лекин дуруст кунем, ки халоъ худ нест ва андар халоъ ҷунбишу оромиш нест. *Ибни Сино*

2. осоиш, роҳат, фароғат; **оромиш гирифтан** қарор гирифтан, истодан.

Раъяташ сокин нагардад як замон дар як замин,
Рахшаш оромиш нагирад соате дар як мақом.
*Фаррухӣ*

**ОРОМСӮЗ** آرامسوز барҳамзанандаи оромию осудагӣ.

Ба гирья дояро гуфто: Чӣ рӯз аст,
Ту гӯӣ, оташе оромсӯз аст! *Фахриддини Гургонӣ*

**ОРОМФАЗО** آرام‌فزا *ниг.* **оромбахш.**

Оромфазост баски ҷаҳдаш,
Оҳиста вазад сабо ба аҳдаш. *Файзӣ*

**ОРОМӢ** آرامی сукунат, қарор; **оромӣ доштан** қарор доштан, ором будан.

Чӣ сон дур аз ту, ҷоно, ҷашми тамкин доштан аз ман,
Ки бе васли гуҳар ҳаргиз надорад баҳр оромӣ.
*Шоҳин*

**ОРОСТА** آراسته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **оростан; 2. ором, осуда; басомон, батартиб; ободон, маъмур.**

Гарат мамлакат бояд ороста,
Мадеҳ кори мӯъзам ба навхоста. *Саъдӣ*

**лашкари ороста** лашкари муназзам, лашкари батартиб.

Ин рӯз Абулҳасан даррасид бо лашкари анбӯҳ ва ороста. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**ороста гаштан** ба тартиб омадан; обод шудан.

На замине зи ту ороста гашт,
На дарахте зи ту пироста гашт. *Ҷомӣ*

**ороста шудани саф** саф кашидани лашкар.

Чу шуд аз ду ҷониб саф ороста,
Саломат шуд аз роҳ бархоста. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** озода; покиза.

Зани хубу хушхӯю ороста
Чӣ монад ба нодони навхоста? *Саъдӣ*

**4.** омода, тайёр.

Сӯҳроб ӯро гуфт: Бирав ва Хушнавозро бигӯй, ки инчунин захми тирро ороста бош. «*Таърихи Табарӣ*»

Гар толиби молу ганҷи афзунӣ,
Ороста бош ранҷи афзунро. *Адиб Собир*

**ороста кардан** оростан, барпо кардан, ташкил намудан.

Ҳофиз, ороста кун базму бигӯ воизро,
Ки бибин маҷлисаму тарки сари минбар гир! *Ҳофиз*

◇ **дил ороста доштан** дил шод кардан, дилро хурсанд намудан.

Бипурсид дигар, ки аз хоста
Чӣ донӣ, ки дорад дил ороста? *Фирдавсӣ*

**ОРОСТАГӢ** آراستگی ороиш; **зебу зинат.**

**ОРОСТАН||ОРАСТАН** آراستن||آرستن **1. зинат додан, зебу зинат додан, музайян кардан, оро додан.**

Боди сабо даромад, фирдавс гашт саҳро,
Ороcт бӯстонро найсон ба фарши дебо. *Кисоӣ*

Абӯабдулло бифармуд, то шаҳрро биёростанд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Бисьёр машав ғарра бад-ин ҳусни диловез,
К-ин ҳусни диловези ту аз ишқи ман ораст. *Салмони Соваҷӣ*

**2.** барпо кардан, сохтан; хушнамо сохтан; ба вуҷуд овардан.

Базме подшоҳона биоростанд. *Авфӣ*

Чист, бингар, з-осиё мар-осиёбонро ғал(л)а?
Гар набоистиш ғалла, осиё н-оростӣ. *Носири Хисрав*

Таҳайюр гаҳ зи чашмакҳои ашкам анҷум орояд,
Сазад гар гардиши рангам кунад таъмири гардуне. *Шоҳин*

**3.** обод кардан, маъмур кардан.

Масъуди Насир ... афзали подшоҳони вақт аст ба аслу насаб ... шуҷоату саховат ва пиростани мулку оростани вилоят. *Низомии Арӯзӣ*

**4.** дуруст кардан; соз кардан.

Зананда дигаргун биёрост руд,
Баровард ногоҳ дигар суруд. *Фирдавсӣ*

Макун пешаи худ ба ҷуз ростӣ,
Агар ростӣ, корат оростӣ! *Ҳотифӣ*

**5.** омода шудан; муҳайё кардан, ҳозир кардан.

Ҳама ганҷ пеши ту оростаст,
Агар тоҷ, агар тахт, агар хостаст. *Фирдавсӣ*

Рӯзи дуйӯм зи ҷой Қомат хост,
Хештанро барои ҷанг орост. *Мушфиқӣ*

Ҷавоби нома биёростам, ки бинвисам:
Аз он чӣ гӯш зи ҷонон шунид, дида надид. *Шоҳин*

**6.** *киноя аз* навиштан, таълиф намудан, гуфтан.

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз. *Фирдавсӣ*

Ҷавоби ҳарфи ёр оростан хост,
Ҳароше дошт ҳар ҳарфе, ки орост. *Хисрави Деҳлавӣ*

Пешиниён хираднома҃о оростаанд, ки пасинон гӯш кунанд. «*Нигори дониш*»

**ОРОЪ** *а.* آراء *ҷ.* **раъй I.**

Ва дар ду қисми дигар аз ақсоми ҳикмат ақвол ва ороп дигари ҳукамо муносиби фанни аввал намате тақрир дода шавад. «*Ахлоқи Носирӣ*»

**ОРУҒ||ОРУҚ** آروغ||آروق боди меъда, ки аз гулӯ бо садо **мебарояд.**

Бо чунин хӯрдану чунин оруқ,
Қай барӣ рахти хеш бар Айюқ? *Авҳадӣ*

Зи маҳтобе бинӯшӣ косаи дӯғ,
Кашӣ оҳи дурӯғе ҳамчу оруғ. *Ҳозиқ*

**оруғ задан** оруғ додан, аз гулӯ боди меъда баровардан.

Он пири гушнаро, ки набуд оҳ дар ҷигар,
Оруғи имтило занад акнун зи хони шукр. *Камоли Исмоил*

**ОРУҒДА** آرغده хашмгин, ғазаболуд; ҷангара.

Суи разм омад чу оруғда шер,
Каманде ба бозӯ, саманде ба зер. *Фирдавсӣ*

**ОРУҚ** آروق *ниг.* **оруғ.**

**ОРӢ** *а.* عاری **1.** бараҳна, урьён, луч.

... Ва орию урьён берун хоҳад шуд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* маҳрум, ҷудо, холӣ, дур аз чизе; **орӣ будан** *аз чизе* маҳрум будан ва дур будан аз чизе.

Шеъри вай холӣ аз латофате нест, аммо аз фазоили муктасаба бисьёр орӣ будааст. *Ҷомӣ*

Ҳар подшоҳе, ки аз сифати адл орӣ бошад, монанди абрест, ки борон надошта бошад. «*Фатҳнома*»

**орӣ шудан** (*ё* **гаштан**) *аз чизе* маҳрум гаштан аз чизе, чизеро доро нашудан.

Баъзе аз ашхос ҳеҷ аз он сифат орӣ наметавонанд шуд. *Аҳмади Дониш*

Аз пешаи косибӣ орию барӣ ва дохили зумраи фузало гаштаам. *Садри Зиё*

◇ **аз либоси илм орӣ будан** *киноя аз* беилм будан, ҷоҳил будан.

Фақир гуфтам, ки шумо сабр кунед ва таъҷил нанамоед, ки ҷаноби хоҷа аз либоси илм орист. *Восифӣ*

**ОС I** آس *ниг.* **осиё.**

Осмон осиёи гардонест,
Халқро орд мекунад чун ос. *Унсурӣ*

Дар ос афканам ҳар киро суданист,
Бибахшоям онро, ки бахшиданист. *Низомӣ*

**ос кардан** орд кардан, талқон кардан; майда кардан, реза кардан.

Қадре аз он гандум ос карданд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ос шудан** орд шудан; реза шудан, пора-пора гардидан.

Ос шудам зери осиёи замона,
Неста хоҳам шудан ҳаме ба карона. *Кисоӣ*

То маро дил ос шуд дар осиёи ишқи ӯ,
Ҳаст, пиндорӣ, ғубори осиё бар сар маро. *Муиззӣ*

**ОС II** آس ҷонвари сафедранге, ки сари думаш сиёҳ аст ва аз пӯсти он пӯстин медӯзанд, қоқум.

**ОС III** *а.* آس дарахтест ҳамешасабз, ки баргу гулаш хушбӯй буда, дар тиб ҳамчун даво кор фармуда мешавад, дарахти **мурд**.

Дар ту, эй гунбади умеду ҳарос,
Гардиши ос ҳасту гунаи ос.
Сабзу хуррам чу осӣ андар чашм,
Боз бар фарқ тезгард чу ос. *Масъуди Саъд*

Моҳи дуҳафта надорад қаду чашму руҳу зулф,
Ар-ару наргиси серобу гули сурию ос. *Сӯзанӣ*

**ОСА** آسه замини барои кишт тайёр кардашуда; киштзор.

Чу абри кафи шаҳ тақотур намояд,
Зар аз осаи тамаъи соил бирӯяд. *Мунҷик*

**ОСАФ** آصف **1.** номи вазири Сулаймон, писари Довуд, ки ба доноӣ машҳур будааст.

Осаф бар курсие, ки пеши тахт мавҷуд буд, қарор гирифт. «*Равзат-ус-сафо*»

**Осафи сонӣ** Осафи дуйӯм; *кинояаз* ҳар вазире, ки дар ақлу заковат монанди Осаф аст.

Ҳофиз ин гавҳари манзум, ки аз табъ ангехт,
Асари тарбияти Осафи сонӣ донист. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* вазири доно, вазири ботадбир.

Осафо, дар хонаам барги зимистон ҳеҷ нест,
Барг чун дар хотир афтад, рӯ суви боғе ниҳам. *Мушфиқӣ*

**ОСАФӢ** آصفی вазирӣ, вазорат.

Шукӯҳи осафию аспи боду мантиқи тайр
Ба бод рафту аз ӯ хоҷа ҳеҷ тарф набаст. *Ҳофиз*

Амалу илм бибояд сифати осафи шоҳ,
Осафӣ чун кунад он хоҷа, ки нодон бошад?
*Камоли Исмоил*

**ОСАФҶОҲ** آصفجاه баландмартаба (лақаби вазирон).

Дар ҳар мартаба ҷаноби осафҷоҳ табассуме мекарданд. *Садри Зиё*

**ОСАҒДА** آسغده муҳайё, тайёр.

Хотири отири ту ғорат кард
Ганҷи осағдаи ниҳони қалам. *Масъуди Саъд*

**ОСЕБ** آسیب **1.** озор, ранҷ, дард.

Зи осеби раҳ дар харошу хурӯш,
Ба тан хунаш аз гармии хур ба ҷӯш. *Ҷомӣ*

**2.** зарба, садама, кӯфт.

Ба осеби пою ба зону, ба даст
Ҳаме мардум афганд чун пили маст. *Унсурӣ*

Аз осеби наъли якрон санги хора пора кунам. *Авфӣ*

**3.** зарар, зиён, газанд.

Ва Систонро ҳанӯз ҳеҷ осебе нарасида буд то ин вақт. «*Таърихи Систон*»

**осеб омадан** зарар расидан.

Қасеро тоҷи зар бар сар диҳад зеб,
Ки н-ояд бар заиф аз тахташ осеб.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**осеб расидан** зарар расидан; шикаст расидан.

Шахсе аз боме ба болои марде, ки ба пои девор нишаста буд, афтод. Иттифоқо афтодаро осебе нарасид, нишастаро гардан шикаст. *Садри Зиё*

**4.** офат, накбат, бало.

Давлатеро, ки набошад ғам аз осеби завол
Бе такаллуф бишунав: Давлати дарвешон аст.
*Ҳофиз*

Кунун уммед дар кори ту бастам,
Магар гирӣ дар ин осеб дастам.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **осеби ахтар** дар ақидаи аҳли хурофот таъсири бади ситораи наҳс.

Мефурӯшам роҳату ишқи ситамгар мехарам,
Медиҳам рӯзи хушу осеби ахтар мехарам. *Урфӣ*

**осеби назар** (*ё* **чашм**) чашмзахм, чашмрасидагӣ, чашми бад.

Зи осеби назар гар мегурезӣ, дар дилам биншин,
Ки он гаҳ холӣ аз номаҳрамон кошонае дорӣ.
*Урфӣ*

**осебу шеб** ташвиш, изтироб.

Ҳама шаб ба хоб андар осебу шеб,
Зи пайкорашон дил шуда ношикеб. *Фирдавсӣ*

**осеби парӣ доштан** дар ақидаи хурофӣ аз таъсири ҷинну парӣ зиён дидан.

Туӣ девонаваш, ҷоно, ки дорӣ сояи гесӯ,
Дилам девонатар аз ту, ки осеби парӣ дорад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОСЕВАН** آسیون *ниг.* **осема.**

Гар на ишқат кард осеван маро,
Аз чӣ рӯ саргаштаву осеванам. *Мунҷик*

Чӣ чизӣ, к-ин ҳама осеван аз туст,
Ки бе ту зиндагонии ман аз туст. *Аттор*

**ОСЕМА** آسیمه парешон, музтариб, мушавваш; саросема; ҳайрон, шефта; саргашта, девонамизоҷ; **осема гаштан** (*ё* **шудан**) ҳайрон ва парешонхотир шудан; девона шудан.

Саропарда бурданд аз айвон ба дашт,
Сипаҳ аз хурӯшидан осема гашт. *Фирдавсӣ*

Осема шавам, чун лаби нӯшинт бубинам,
Монандаи занбӯр, ки ангур бубинад. *Адиб Собир*

**осема кардан** парешону мушавваш кардан; девона кардан.

Осема басе кард фалак бехабаронро
В-ошуфта басе гашт бад-ӯ кори муҳайё.
*Носири Хисрав*

**ОСЕМАНАЗАР** آسیمه‌نظر **1.** шӯриданигоҳ, ошуфтаназар; **2.** мадҳуш, азхудрафта, азҳолрафта.

Нӯшдоруи муфарреҳ, ки ҷаве феъл накард,
Ҳам бад-он осии осеманазар боздиҳед. *Хоқонӣ*

**ОСЕМАСАР||ОСЕМАСОР** آسیمه‌سر||آسیمه‌سار саргардон, мутаҳайир, парешонҳол, саросема.

Ман аз баҳри он бачча осемасор
Ҳамегардам андар ҷаҳон сӯгвор. *Фирдавсӣ*
Осемасар чу гови харосам, ки чашмбанд
Нагзорадам, ки чашм ба берун дароварам. *Хоқонӣ*

**ОСИВОР** عاصی‌وار монанди гунаҳгор, гунаҳгорсифат.

Гар диҳад тавфиқ тавба, шукр гӯй,
Варна осивор роҳи узр пӯй. *Ҷомӣ*

**ОСИЁ** آسیا дастгоҳе, ки дар он ғалладонаро орд мекунанд.

Гарчи муш аз осиё бисьёр дорад фоида,
Бегумон, рӯзе фурӯ кӯбад сари муш осиё.
*Носири Хисрав*
Ҳаме осиё тунд гардад ба об,
Чу шуд мунқатеъ об, гардад хароб. *Шоҳин*

**осиёи бод** осиёе, ки ба қувваи бод кор мекунад.

Аз шикасти мост гардиш чархи бебуньёдро,
Нест ғайр аз дона обе осиёи бодро. *Соиб*

**осиё кардан** орд кардан, талқон кардан; ◇ **осиёи фалак (ё чарх)** *киноя аз* фалаки гарданда; дунъё, ҷаҳон.

Эй аждаҳои чарх, дилам beштар бихӯр
В-эй осиёи чарх, танам тангтар бисой!
*Масъуди Саъд*
Осиёи фалак аз оби мурувват холист,
То[ ]дилат чок чу гандум нашавад, нон маталаб.
*Соиб*

**аз гард афтодани осиёи** *касе* *киноя аз* беравнақ шудани кори касе.

Дили шикаста ба дармон намешавад барпо,
Агар зи гард фитад осиёи дарвешӣ. *Соиб*

**ба хун (дар)гаштани осиё** *киноя аз* рӯй додани куштори бисьёр ва хунрезии зиёд.

Чунон хун ҳамерафт бар кӯҳу дашт,
К-аз он осиёҳо ба хун дарбигашт. *Дақиқӣ*

**дар осиёи рӯзгор гаштан** *киноя аз* аҳволи гуногун аз сар гузаронидан, пастию баландии ҳаётро дидан.

Сипаҳсолори Ғозӣ Саид дар осиёи рӯзгор бигашт ва хосту афтод ва бар шуғл буду набуд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ОСИЁБ** آسیاب *ниг.* **осиё.**

Бар сарам гардид санги осиёб,
То баромад гардам аз ҷони хароб.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ОСИЁБОН** آسیابان шахсе, ки осиёро бонӣ мекунад, осиёдор.

Азбаски бар ту баргашт ин осиёи гетӣ,
Чун марди осиёбон пургарди осиёӣ.
*Носири Хисрав*

**ОСИЁБОНӢ** آسیابانی пешаву амали осиёбон.

**ОСИЁСАНГ** آسیاسنگ **1.** санги осиё.

Осиёсанги зерин мутаҳаррик нест, лоҷарам таҳаммули бори гарон ҳамекунад. *Саъдӣ*
Чунон шудаст зи савдо маро димоғ заиф,
Ки доғ бар сари бемағзам осиёсанг аст. *Соиб*

**2.** *маҷ.* санги бузург, санги гарон.

Баргирифт он осиёсангу бизад
Бар магас, то он магас вопас хазад. *Румӣ*

**ОСИЁЧАРХ** آسیاچرخ осиёи бодӣ.

Дар он ҷо осиёчарх кунанд, то бод бигардонад ва орд кунад. *«Таърихи Систон»*

**ОСИМ** *а.* آثم гунаҳгор, осӣ.

Шояд қиссаи хиёнат ғайри воқеъ бошад ва ҳама осиму базаҳманд гарданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*
Анас ба ранҷиши тамом аз пеши он золими осим берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОСИФ** *а.* عاصف боди сахт, тундбод.

Зи маркабаш ба гаҳи так се пой дорад рашк,
Яке шамолу дуйӯм осифу сейӯм сарсар.
*Адиб Собир*
Ва аз чашмаи хушкгашта боду шамоли осиф берун ояд. *Аҳмади Дониш*

**ОСМОН** آسمان **1.** фазои бениҳояти атрофи замин, ки ба назар кабудранги гунбазшакл менамояд, сипеҳр, фалак.

Чу ҷоду бикушт, осмон тира гашт,
Бар он сон ки чашм андар ӯ хира гашт. *Фирдавсӣ*

**2.** сақф, шифт.

Хиромон ҳамерафт Баҳроми Гӯр,
Яке хона дид, осмонаш булӯр. *Фирдавсӣ*

**3.** *д.* олами боло, ки гӯё макони худо ва малоика будааст.

Мулк з-он додаст моро кунфакон,
То нанолад халқ сӯи осмон. *Румӣ*
[Аҷуза] шак накард, ки [эшон] малакест аз осмон нозил шуда. *Садри Зиё*

**4.** *маҷ.* тақдир, сарнавишт.

Бар шикасти базми[ ]ман осмон фалохун шуд,
Бар даҳони миноям ҷои[ ]пунба санг омад. *Сайидо*

◇ **ҳафт осмон** *ниг.* **ҳафт(ҳафт фалак); ку осмон ку ресмон?** яъне сару нӯгаш куҷо?

Иштибоҳе ҳаст лафзӣ дар миён,
Лек худ ку осмон, ку ресмон? *Румӣ*

**осмонро ба абрӯ пӯшидан** барои пинҳон кардани кори ошкоро кӯшидан.

Агар пайкари туст, чандин макӯш,
Ба абрӯи худ осмонро мапӯш. *Низомӣ*

**осмонро ба замин овардан** кори номумкинро анҷом додан; **осмонро ба теша тарошидан** кори муҳол ва ношуданиро иҷро кардан.

Бар замин бозуе киро бошад,
Қ-осмонро ба теша битрошад?! *Низомӣ*

**ба осмон шудан** даргузаштан, мурдан.

Пас аз ин Бӯсаиди саррофи кадхудои ғозӣ ба осмон шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**бар осмон пой ниҳодан** *киноя аз* баландмартаба шудан, ба мақоми баланд расидан.

Кунун к-ам[ ]давлатам шуд корфармой,
Худ аз давлат ниҳам бар осмон пой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**бар осмон тахт задан** *киноя аз* соҳиби мақоми баланд шудан.

Бар хокам агар ту мекашӣ рахт,
Гӯям, ки бар осмон задам тахт. *Файзӣ*

**бар сари** *касе* **фурӯ рафтани осмон** ба ҳоли бад афтодани касе, ба рӯзи сиёҳ дучор шудани касе; гирифтори мусибат ва бадбахтӣ гаштани касе.

Ман толиби он маҳам, гар ӯ рафт,
Гӯ бар сарам осмон фурӯ рафт. *Шоҳин*

**дар ҳафт осмон як ситора надоштан** *киноя аз* ниҳояти камбағалӣ; **ба ҳар кучо равӣ, осмон ҳамин ранг аст** *зарб.* шароит дар ҳама чо як аст.

**ОСМОНА** آسمانه сақф, шифти хона.

То ҳаме осмон тавонӣ дид,
Осмон бину осмона мабин. *Имора*

Дару девору буму осмона
Нигорида ба нақши чиниёна. *Фахриддини Гургонӣ*

**ОСМОНАСОС** آسماناساس пуршукӯҳ, бузург, азим, олибуньёд.

Султон ... аз дидани иморат ва абния ва бутхонаҳои олия дар шигифт монда, ... ин иборот дарч фармуд, ки дар ин шаҳр ҳазор қасри осмонасос аст. *«Таърихи Фаришта»*

**ОСМОНВАШ** آسمانوش **1.** осмонмонанд; **2.** *мач.* баланд; бошукӯҳ.

Бар боми осмонваш гар моҳи мо барояд,
Хуршед кист боре, к-ӯ бар само барояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дар чашни осмонваши ту рехта ба ноз
Соқии моҳрӯи ту дар соғар офтоб. *Анварӣ*

**ОСМОНГАР** آسمان گر *д.* худо.

Ҳамедонам, ки чавр аст ин, валекин
Надонам з-осмон ё з-осмонгар. *Носири Хисрав*

**ОСМОНГИР** آسمان گیر фатҳкунандаи осмон; баландпарвоз, дурпарвоз.

Чу хуршед теғат чаҳонгир бод,
Хадангат чу Тир осмонгир бод! *Хочу*

**ОСМОНГУН||ОСМОНГУНА** آسمان گون‖آسمان گونه осмонранг, кабуд.

Рухи гулгунш гашта заъфаронгун,
Лаби майгунш гашта осмонгун.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОСМОНДАРА||ОСМОНДАРРА** آسماندره *нуч.* Каҳкашон, Мачарра.

Ба кӯчае, ки равӣ бо кафи гуҳарафшон,
Чу Осмондара созӣ зи бас гуҳар борӣ ... *Мунчик*

Саманд аз осмон дода нишонаш,
Ба сони Осмондарра камонаш. *Саноӣ*

**ОСМОНЗАДА** آسمانزده фалакатзада, шӯрбахт, бадбахт.

Манзур нест масчиду майхона сохтан,
Мазлуми осмонзадаеро паноҳ шав. *Нозим*

**ОСМОННАВАРД** آسماننورد ҳавопаймо, ҳавонавард, баландпарвоз.

**ОСМОННИҲОД** آسماننهاد **1.** *ниг.* **осмонасос; 2.** *мач.* асилзода, пок.

Ту ахтари осмонниҳодӣ,
Ҳам гавҳару ҳам гуҳарнажодӣ. *Файзӣ*

**ОСМОНРӮЗ** آسمانروز рӯзи 27-ӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Маҳи Баҳману осмонрӯз буд,
Ки фолам бад-ин нома фирӯз буд. *Фирдавсӣ*

Осмонрӯз, эй чу моҳи осмон,
Бода нӯшу дор дилро шодмон. *Масъуди Саъд*

**ОСМОНСАЙР** آسمانسیر **1.** осмоннавард, осмонгард; баландпарвоз; **2.** *мач.* хаёлпараст.

Аз чунун ин оламӣ бегонаро гум кардаам,
Осмонсайрам, замини хонаро гум кардаам. *Соиб*

**ОСМОНСАНЧ** آسمانسنج муначчим, ҳайатшинос, ситорашинос.

Осмонсанчаму ситорашинос,
Огаҳ аз кори ахтарон ба қиёс. *Низомӣ*

**ОСМОНСОЙ** آسمانسای осмонхарош, осмонрас, ниҳоят баланд.

Фармуданд, ки ... чавонҳои қавиҳайкал хӯдҳои қимати зарринашон бар сар ниҳода, яккашаҳпарҳои сафеди осмонсой бар он чо зананд. *«Фатҳнома»*

**ОСМОНТАХТ** آسمانتخت баландмартаба, оличоҳ.

Аз он Юсуф Зулайхо шуд чавонбахт
В-аз ин чун ман нагардам осмонтахт? *Нозим*

**ОСМОНТОЗ** آسمانتاز ба осмон бароянда, болораванда.

Ғубори ин водӣ яксар осмонтоз аст. *Бедил*

**ОСМОНФАР** آسمانفر пуршаъну пуршукӯҳ, бошукӯҳ.

Ҳама дар сояи он осмонфар
Чу тифле хуфта дар домони модар. *Хочӣ*

**ОСМОНФАРҲАНГ** آسمانفرهنگ пурдон, донишманд.

Гар дарун омадан ба хона равост,
То дароям, сухан бигӯям рост,
Ки Масеҳои осмонфарҳанг
Аз замона чӣ рев диду чӣ ранг? *Низомӣ*

**ОСМОНХЕЗ** آسمانخیز баланд, пуршукӯҳ.

Сарам ба сачдаи ҳар дар фурӯ намеояд,
Ба остони ту нозам, ки осмонхез аст. *Зуҳурӣ*

**ОСМОНШИТОБ** آسمانشتاب *киноя аз* тезрав, тундрафтор.

Таборакаллаҳ аз он осмоншитоб куранг,
Ки наъли оинарангаш надида ранги даранг. *Урфӣ*

**ОСМОНӢ** آسمانی **1.** мансуб ба осмон 1; **2.** *д.* раббонӣ, илоҳӣ, ғайбӣ.

Валекин иттифоқи осмонӣ
Кунад тадбирҳои мард ботил. *Манучеҳрӣ*

Бахту давлат ба кордонӣ нест,
Чуз ба таъйиди осмонӣ нест. *Саъдӣ*

Шабе аз муқтазои осмонӣ
Дилам кард орзӯи комронӣ. *Сайидо*

Асбоби заминӣ ба асароти осмонӣ мутобиқ афтода буд. *Аҳмади Дониш*

**3.** обӣ, кабудчаранг, осмонранг.

**осо** آسا *асоси замони ҳозираи* **осудан.**

**ОСО I** آسا хамъёза, даҳондара, фоза; **осо кашидан** (*ё* **кардан**) хамъёза кашидан.

Чунон намуд ба мо дӯш моҳи нав дидор
Чу ёри ман, ки кунад гоҳи хоби хуш осо. *Баҳромӣ*

**ОСО II** آسا зебу зинат, зевар, ороиш; **осо кардан** оростан, зинат додан.

Ба уммеди қабулат бикри фикрам
Чу бахри Юсуфи мисрӣ, Зулайхо
Ба анвои нафоис хештанро
Ба сони нав-арӯсе карда осо. *Асчадӣ*

**ОСО III** آسا ҳайбат, салобат.

Зӯр бистонад тадбири ту аз панчаи шер,
Кибр берун кунад осои ту аз табъи паланг.
*Мухтории Ғазнавӣ*

**ОСО IV** آسا монанд, мисл; **бар осои ...** ба монанди ... ; ҳамчун.

Варо хондӣ ҳар замон Ардашер,
Ки гӯянда марде буду ёдгир.
Бар осои дастур будӣ варо,
Ҳамон низ ганчур будӣ варо. *Фирдавсӣ*

**ОСОИШ** آسایش **1.** осудагӣ, оромӣ; роҳат, истироҳат.

Осоиши ду гетӣ тафсири ин ду ҳарф аст:
Бо дӯстон — мурувват, бо душманон — мудоро.
*Ҳофиз*

Умрҳо бигзашту сар болини осоиш надид,
Солҳо аз зонуи худ такьягоҳаш доштам. *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* сустӣ, коҳилӣ, танбалӣ.

Дилам бигрифт з-ин осудакорӣ,
Ки осоиш бувад буньёди хорӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **осоиши базм** асбоби тараб, асбоби хурсандӣ.

Ҳама роҳ пур пӯшишу хӯрданӣ,
Аз осоиши базму густурданӣ. *Фирдавсӣ*

**ОСОМ** *а.* آثام *ҷ.* **исм I.**

Осоми ӯ баршумурд ва савганд ёд кард, ки туро зинда нагзорам. *Авфӣ*

Шоҳ Шуҷоъ аз ҷароим ва осоми аҳли туғьён даргузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ОСОН** آسان **1.** саҳл; *муқобили* **душвор** I.

Чу дониш танашро нигаҳбон бувад,
Ҳама зиндагониш осон бувад. *Фирдавсӣ*

Ноқисонро, Бедил, осон нест комил сохтан,
То диҳад як дона, чандин оби рӯ резад саҳоб.
*Бедил*

**осон гаштан** *ниг.* **осон шудан; осон гирифтан** саҳл шуморидан, осон пиндоштан.

Камон дор дилро, забонат чу тир,
Ту ин достони ман осон магир. *Фирдавсӣ*

**осон фаро гирифтан** саҳл пиндоштан.

Аввал чароғ будӣ, оҳиста шамъ гаштӣ,
Осон фаро гирифтам, дар хирман уфтодӣ. *Саъдӣ*

**осон шудан** (*ё* **гаштан**) ҳал шудан, ёфт шудани роҳи ҳал.

Яқин медонам, ки ба андак илтифоти хотири шумо ҳалли ин уқда хоҳад шуд ва ин мушкил осон хоҳад гашт. *Садри Зиё*

Мушкиле нест, ки осон нашавад,
Мард бояд, ки ҳаросон нашавад. *Саъдӣ*

**2.** беранҷ, муфт.

Ту ранҷию осон дигар кас хӯрад,
Сӯви гӯру тобути ту нангарад. *Фирдавсӣ*

**ОСОНГУЗОР** آسان گذار беғам, бепарво; дилвасеъ, сардхун.

Рафиқе некрой аз лашкаре беҳ,
Диле осонгузор аз кишваре беҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОСОНГУЗОРӢ** آسان گذاری беғамӣ, бепарвоӣ; дилвасеӣ, сардхунӣ.

Ба осонгузорӣ даме мешумор,
Ки осон зияд марди осонгузор. *Низомӣ*

**ОСОНКУШО** آسان کشا чизе, ки ба осонӣ кушода мешавад; *маҷ.* зуд ва осон ҳал шаванда.

Агарчи бар дили дарьёст бор уқдаи ман,
Хушам, ки уқдаам осонкушост ҳамчу ҳубоб. *Соиб*

**ОСОННИЮШ** آسان‌نیوش касе, ки суханеро бо диққат гӯш намекунад.

Чӣ пиндорӣ, эй марди осонниюш,
Ки осон пур аз дур тавон кард гӯш? *Низомӣ*

**ОСОНХӮРӢ** آسان‌خوری муфтхӯрӣ; пурхӯрӣ.

Он ки ба осонхӯриаш хӯй шуд,
З-ӯ шарафи нафс ба як сӯй шуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОСОНӢ** آسانی **1.** сабукӣ; *муқобили* **душворӣ.**

Эй ту сабаби шифову бемории ман
В-аз ту ҳама осонию душвории ман. *Адиб Собир*

Расидааст ба лаб ҷонам аз машаққати ҳаҷр,
Биё, ки дар қадамат ҷон диҳам ба осонӣ. *Шоҳин*

**2.** осудагӣ, осоиш; роҳату хоб.

Нахоҳам бе ту, ёро, зиндагонӣ,
На осонию коми инҷаҳонӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

Басе баҳри осониям ранҷ бурд,
Паи роҳатам роҳи меҳнат сипурд. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* коҳилӣ, сустӣ, танбалӣ.

Бикоҳад зи ранҷи ту ҳамранҷи ту,
В-аз о с о н ӣ осонии ганҷи ту. *Абӯшакури Балхӣ*

Зи осонӣ наёяд шодкомӣ,
Зи беранҷӣ наёяд некномӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ОСОР** *а.* آثار *ҷ.* **асар.**

Яке аз осори боқия он подшоҳ Бағдод аст. (1) *«Калила ва Димна»*

Осори саодату наҷобат дар носияи ту мушоҳада мекунам. (2) *Авфӣ*

Он гоҳ дар осор ва натоиҷи илми тиб тааммуле кардаам. (4) *«Калила ва Димна»*

Ваъдаҳо кардӣ, вале осори он зоҳир нашуд,
Сахттамкин гӯямат ё сустпаймон хонамат? (5)
*Шоҳин*

**осори атиқа** ёдгориҳои кӯҳна, асарҳои қадима; ◇ **осори сафар** кӯфтагии сафар, кӯфти роҳ, мондагии роҳ; **осори хайр** иншооте, ки барои истифодаи умум бино шудааст.

Хеле осори хайр, ки эшон доранд, ҳеҷ мулук надоранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ОСРАНГ** آس‌رنگ осиёмонанд, ба мисли осиё даврзананда.

То барояд лахт-лахт аз кӯҳ меғи моғгун,
Осмони осранг аз ранги ӯ гардад халанг.
*Манучеҳрӣ*

**ОСТАР I** آستر **1.** матои қисми дарунии ҷомаву кӯрпа ва дигар либосҳо, битона; *муқобили* **абра** I.

Нор монад ба яке суфракаки дебо,
Остар дебаи зард, абраи он ҳамро. *Манучеҳрӣ*

Кисвати қадри ӯст он кисват,
К-аз нӯҳум чарх остар дорад. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* порчаи камарзиш.

Шунидам, ки фармондеҳе додгар
Қабо доштӣ ҳар ду рӯ остар. *Саъдӣ*

**ОСТАР** II آستر шакли кӯтоҳшудаи онсӯтар.

Чу равшан шуд аз нури хур бохтар,
Шуд аз чашми соя замин з-остар. *Масъуди Саъд*

**ОСТИН** آستین **1.** як қисми либос, ки дастро аз сари китф то панҷаҳо мепӯшонад.

Ҳеҷ кас ғайр аз Закариё наздики ӯ нарафта ва калиди ҳуҷра ҳамеша дар остини вай будӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Остин ва домани ӯ аз сари даст ва шитоланг фурӯ буд, ба корд бибурид. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* як миқдори чизе, ки дар остин гунҷад.

Қалам аст ин ба дасти Саъдӣ-дар,
Ё ҳазор остин дурри дарӣ. *Саъдӣ*

Тарсам, к-аз ин чаман набарӣ остини гул,
К-аз гулбунаш таҳаммули хоре намекунӣ. *Ҳофиз*

◇ **остин афшондан (ё фишондан, барафшондан)** а) рақсидан; б) изҳори беэътиноӣ кардан; тарк кардан; дур кардан, рондан.

Гар ту, шакарханда, остин нафишонӣ,
Ҳар магасе тӯтие шаванд шакархо. *Саъдӣ*

**остин барзадан** ба коре тайёр шудан, ба иҷрои коре миён бастан; *муқ.* **доман (доман барзадан).**

Чу сунбули ту сар аз барги ёсумин барзад,
Ғамат ба рехтани хунам остин барзад. *Заҳири Форьёбӣ*

Дорӣ хаёли куштани ман, варна баҳри чист
То соид остини ду дасти ту барзада? *Шоҳин*

**остин барнаваштан** *ниг.* **остин барзадан.**

Нахустин касе, к-ӯ бияфканд кин,
Ба хун рехтан барнавашт остин ... *Фирдавсӣ*

**остин молидан** *ниг.* **остин барзадан.**

Остин молиду доман барзад он бебоки маст,
Вой ҷони ман, ки афтодам зи по, рафтам зи даст. *Осафӣ*

**остин тар доштан** *кинoя аз* бисьёр гиристан.

Дар он кӯш аз ниёзи синапарвар,
Ки доман пок дорӣ, остин тар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**остин фишондан** *ниг.* **остин афшондан; остин шикардан** *ниг.* **остин барзадан.**

Остин бишкардай бар куштанам,
Табл худ дар зери доман мезанӣ! *Анварӣ*

**остин шустан** *ниг.* **остин тар доштан.**

Гӯ: Бираву остин зи хуни ҷигар шӯй,
Ҳар кӣ дар ин остона роҳ надорад. *Ҳофиз*

**остини видоъ барафшондан** *ба чизе* чизеро тарк кардан; **остини видоъ ба мулки ҷаҳон афшондан** ҷаҳонро видоъ кардан; ҷон супурдан, вафот кардан.

Барафшонд аз лаззати ин симоъ
Ба мулки ҷаҳон остини видоъ. *Ҷомӣ*

**остини** *касе* **гирифтан** а) дархост кардан, талаб намудан.

Гурӯҳе ҳамнишини ман, хилофи ақлу дини ман
Бигиранд остини ман, ки даст аз доманаш бигсил. *Саъдӣ*

б) даст гирифтан, часпидан.

Чун ишқ гирифт остинам,
Нагзошт, ки фурсате нишинам. *Шоҳин*

**остини кӯҳна доштан** бесару сомон будан; **остини малол афшондан** ҳазар кардан, парҳез намудан.

Раво мадор, ки аз доманат бидорам даст,
Ба остини малоле, ки бар ман афшонӣ. *Саъдӣ*

**остин аз даҳан бардоштан** *киноя аз* хандидан, ханда задан.

Дар он чаман, ки ту бардорӣ остин зи даҳан,
Дар остин кунад аз шарм ханда пинҳон гул. *Соиб*

**остин аз дида бардоштан** *киноя аз* ошкоро гиристан, ба ҳой-ҳой гирья кардан.

Гузоранд остин бар чашми худ сангиндилон, Соиб,
Агар ман остин аз дидаи хунбор бардорам. *Соиб*

**остин аз дур бардоштан** *киноя аз* ишора кардан; хабар додан.

Ҳайрати ишқам зи роҳи хоксорӣ бурда буд,
Гирдбоде гар намебардошт аз дур остин. *Муфиди Балхӣ*

**остин аз мижа бардоштан** *ниг.* **остин аз дида бардоштан.**

Остин аз мижа имрӯз кӣ бардошт, ки боз
Киштии боди муроди ҳама тӯфонӣ шуд. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**остин аз чашм бардоштан** *ниг.* **остин аз дида бардоштан.**

Агар девонаи ман остин аз чашм бардорад,
Кунад фаввораи хун гирдбоди ин биёбонро. *Соиб*

**остин ба бинӣ гирифтан** *киноя аз* бинӣ пӯшонидан барои ба димоғ нарасидани бӯи бад; **остин ба шамъ задан** *киноя аз* хомӯш кардани шамъ, куштани шамъ; **остин бар чашм гузоштан** пинҳон гиристан.

Гузоранд остин бар чашми худ сангиндилон, Соиб,
Агар ман остин аз дидаи хунбор бардорам. *Соиб*

**остин бар ҷабини** *касе* **кашидан** *киноя аз* ғамхорӣ кардан, меҳрубонӣ намудан.

Дар ғубори кӯи ғам рӯи Зуҳурӣ гашт гум,
Остине бар ҷабин каш хоксори хешро. *Зуҳурӣ*

**остин (бар)фишондан** *ба (ё бар) касе, чизе* а) *киноя аз* ишора кардан.

Замонеш савдо ба сар-дар бимонд,
Пас он гаҳ ба афв остин барфишонд. *Саъдӣ*

б) тарки касе ё чизе кардан, аз касе ё чизе даст кашидан, дурӣ гузидан.

Як нафас, эй хоҷаи доманкашон,
Остине бар ҳама олам фишон. *Низомӣ*

Дӯстон чун аз нифоқ олудаанд,
Остин бар дӯстон хоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

в) таҳсин гуфтан, офарин хондан.

Ҳар рӯз вақти субҳ фишонад чу мухлисон
Бар остони гунбади даввор остин.
Чун рӯи ҳамчу моҳи туро дид бомдод,
Афшонд бар ҷамоли ту гулзор остин. *Абулфатҳи Ҳиравӣ*

**ОСТИНАФШОНӢ** آستین افشانی беэътиноӣ, бепарвоӣ.

Остинафшонии Юсуф гули ворастагист,
Ишқ агар машшота мегардад, Зулайхо пир нест. *Соиб*

**ОСТИНФИШОН** آستین‌فشان хиромон; рақскунон.

Бар ҳар замин, ки остинфишон мегузарӣ, монанди доман дар поят афтам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хоҳам шудан ба кӯи муғон остинфишон
З-ин фитнаҳо, ки домани охирзамон гирифт. *Ҳофиз*

**ОСТОН||ОСТОНА** آستان||آستانه **1.** қисми поёнии чорчӯбаи дар, поиндарӣ; даромадгоҳ, мадхал.

Маро сарест бар ин остона, то ҳастам,
Сари ман асту ҳамин остона мегӯям. *Мушфиқӣ*

Шоир гуфт: Девони худро ба ҷиҳати табаррук ба остонаи Каъба молидам. Мавлоно гуфт: Агар ба оби Замзам мешустӣ, беҳтар буд. *Садри Зиё*

**2.** *маҷ.* кафшкан; поёни хоҳа.

Дар худ камоли манзалате ҳар киро ки ҳаст,
Бар садр ихтиёр кунад остонаро. *Соиб*

**3.** *маҷ.* дарбор, даргоҳ, боргоҳи подшоҳӣ.

Эй соҳиби Каъба, нотавоне
Дидаст ситам зи остоне. *Шоҳин*

◇ **остони гардон** (*ё* **гардун**) *киноя аз* осмони аввал; осмон; **остони фано** *киноя аз* дунъё; **остонаи ҷоҳ** *киноя аз* ибтидои бузургӣ ва мартаба.

Сафар мураббии мард асту остонаи ҷоҳ,
Сафар хизонаи мол асту устоди ҳунар. *Анварӣ*

**остон бӯсидан** таъзим кардан; зиёрат кардан.

Зулайхо доман андарчиду баргашт,
Ба хизмат остон бӯсиду баргашт. *Ҷомӣ*

**остонаи** *касе* **судан** *киноя аз* изҳори хоксорӣ ва фармонбардорӣ кардан.

Ҳеҷ сар остонаи ту насуд,
Ки кулаҳгӯша бар сипехр нахаст. *Анварӣ*

**ОСТОНБӮС** آستان‌بوس остонбӯсӣ, зиёрат; назди бузурге рафтан, ташарруф ҷустан.

Подшоҳо, ҳама шоҳон, ки ба хоби абаданд,
Остонбӯси ту дар хоб таманно карданд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОСТОНРӮБ** آستان‌روب хизматгор, ходим.

Гаҳе ба зовияи Каъба субҳагардонам,
Гаҳе ба тарфи санамхона остонрӯбам.
*Толиби Омулӣ*

**ОСТӢ** آستی *шакли кӯтоҳшудаи* **остин.**

Зи кажжӣ пачӯяд касе ростӣ,
Гар аз ростӣ пур кунад остӣ. *Фирдавсӣ*

**ОСУДА** آسوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **осудан; 2.** *беғам, беташвиш, хотирҷамъ; фориғбол.*

Осуда зи ҳар чӣ нест, мебояд зист,
В-озода зи ҳар чӣ ҳаст, мебояд буд.
*Салмони Соваҷӣ*

Ёр гӯяд: Тарки ишқи мо куну осуда бош.
Кори душворе чунин бар хеш осон чун кунам?!
*Мӯҳьй*

**3.** озод, фориғ.

Иёл на, зану фарзанд на, маунат на,
Аз ин ситам ҳама осуда буду осон буд. *Рӯдакӣ*

**осуда гаштан** (*ё* **шудан**) *аз чизе* фориғ шудан аз чизе, халос шудан аз чизе.

Чу осуда шуд бораи ҳар ду мард
Зи озори ҷангу зи нанги набард... *Фирдавсӣ*

Даҳр пур аз ғолияи суда гашт,
Дому дад аз так задан осуда гашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** дамгирифта, оромида.

Ва ҳар пайки монда нома ба пайки осуда додӣ ва нома зудтар ба ҷои мақсуд расидӣ.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Малики шаҳр ҳукм фармуда,
Ки бигиранд улоғи осуда. *Ҷомӣ*

**5.** солим, тандуруст.

Сабукхастагонро суви зин кашид,
Зи осудагон лашкаре баргузид. *Фирдавсӣ*

Ҳайкали осуда ба коре дарор,
Пештарак з-он ки бимонад зи кор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **осуда нафас задан** *киноя аз* хотирҷамъ будан, беташвиш будан.

Ғами мавҷуду парешонии маъдум надорам,
Нафасе мезанам осудаву умре ба сар орам. *Саъдӣ*

**расида осуда бошад** *зарб.* шахсе, ки ба мақсад расидааст, хотирҷамъ аст.

**ОСУДАГӢ** آسودگی оромӣ, осоиш.

Аз он пас зи аспон фуруд омаданд,
Замоне бар осудагӣ дам заданд. *Фирдавсӣ*

Осудагӣ дар бало кӣ гӯяд?
Бар хор бараҳна по накӯбад! *Шоҳин*

**ОСУДАДИЛ** آسوده‌دل хотирҷамъ, беғам; бедард; фориғбол.

Осудадило, ҳоли дили зор чӣ донӣ?
Хунхории ушшоқи ҷигархор чӣ донӣ? *Ҷомӣ*

Дид он ду рух Ҳилолию осудадил нишаст
Аз ҷустуҷӯи лолаву аз гуфтугӯи гул. *Ҳилолӣ*

**ОСУДАКОРӢ** آسوده‌کاری сусткорӣ, танбалӣ, коҳилӣ.

Дилам бигрифт з-ин осудакорӣ,
Ки осоиш бувад буньёди хорӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОСУДАН** آسودن **1.** дам гирифтан, истироҳат кардан; хастагӣ баровардан.

Умар ба Саъд нома фиристод, ки ҳамон ҷо бош, то сипоҳ биёсоянд. *«Таърихи Табарӣ»*

Монда шуда дар хона даромад, то як соат биёсояд. *Аҳмади Дониш*

**2.** қарор гирифтан, ором гирифтан, истодан.

Замоне маёсой аз омӯхтан,
Агар ҷон ҳамехоҳӣ афрӯхтан. *Фирдавсӣ*

Пеш аз ин фозилон басе буданд,
Ки зи касбу ҳунар наёсуданд. *Ҷомӣ*

**3.** ором шудан, таскин ёфтан, хотирҷамъ шудан.

Ба лоба гуфтамаш: Эй моҳрух, чӣ бошад агар
Ба як шакар зи ту дилхастае биёсояд. *Ҳофиз*

Зи ҷилваи сумани сарв дил наёсояд,
Куҷост сарви сиҳиқомату суманбари ман? *Ҳилолӣ*

**4.** *маҷ.* мадфун будан, абадӣ хобидан.

Қутайба дар ноҳияти работи сарҳанг дар деҳе, ки онро Қох хонанд, осудааст ва аз вилоятҳо пайваста он ҷо раванд ба зиёрат.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ба зери хок ҷуз он бедилон, ки о с у д а н д,
Зи аҳли ишқ кӣ осуд дар замонаи мо?! *Мушфиқӣ*

◇ **осудани машом** кайф кардан, лаззат бурдани касе.

Наёсояд машом аз таблаи уд,
Бар оташ неҳ, ки чун анбар бибӯяд. *Саъдӣ*

**ОСУДАХОТИР** آسوده‌خاطر хотирҷамъ.

Чу пироҳан шавам осудахотир,
Гарат ҳамчун қабо гирам дар оғӯш. *Ҳофиз*

**ОСУДАҲОЛ** آسوده‌حال хотирҷамъ, фориғбол.

Ҳар ду рафтанд андар ӯ осудаҳол,
Шуд маҳу хуршедро манзил ҳилол. *Ҷомӣ*

**ОСУҒДА** آسغده ҳезуми нимсӯхта, ҳезуми нимсӯзи сиёҳшуда.

Истода миёни гармоба
Ҳамчу осуғда дар миёни танӯр. *Маъруфии Балхӣ*

**ОСӢ** I *а.* عاصی **1.** саркаш, нофармон, гардантоб; исьёнгар, балвогар, шӯришгар.

Бидониста будам ҳама пеш аз ин,
Ки осӣ бихоҳад шуд ӯ ҳамчунин. *Фирдавсӣ*

**2.** гунаҳгор, муҷрим.

Осиён аз гуноҳ тавба кунанд,
Орифон аз ибодат истиғфор. *Саъдӣ*

Тавбаи ин бандаи осӣ мақбул аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**осӣ шудан** а) гардан ба фармон нанидодан, сар бардоштан, итоат накардан; шӯриш кардан.

Ба Миср будам, ки хабар омад, малики Ҳалаб осӣ шуда аз султон. *Носири Хисрав*

Сипоҳӣ, ки осӣ шавад бар амир,
Варо, то тавонӣ, ба хидмат магир. *Саъдӣ*

б) гуноҳ кардан.

Афзал аксари фунунро дар хизмати Аҳмад-махдум касб карда, бинобар хиффати мизоҷ дар авосити умр ба устози мазкур осӣ шуд. *Садри Зиё*

**ОСӢ** II *а.* آسی ғамгин, ҳазин.

**ОТАШ** آتش **1.** он чӣ дар вақти сӯхтани чӯб, ангишт ва ғ. ба вуҷуд меояд ва дорои равшанию гармист, алав.

Хирадманд кӯшад, к-аз оташ раҳад,
На худро ба сӯзанда оташ диҳад. *Асадӣ*

**оташ дардодан** оташ афрӯхтан, даргирондан; сӯзондан; **оташ дарзадан** оташ додан, сӯзондан.

Оташе дар дили девонаи мо дарзадаӣ,
Ки чу дудем ҳамеша ба ҳавоят раққос. *Ҳофиз*

Чу парвона оташ ба худ дарзананд,
На чун кирми пилла ба худ дартананд. *Саъдӣ*

**оташ додан** а) оташ афрӯхтан, даргирондан; сӯзондан; б) тир паррондан аз аслиҳаи оташнок.

Тапончаро аз ҷайби худ кашид, мехост, ки оташ диҳад. *Садри Зиё*

**оташ задан** а) сӯхтан, сӯзондан; б) *маҷ.* маҳв кардан, несту нобуд намудан.

То карда сиёҳ абрувонро,
Оташ зада шохи арғувонро. *Ҳилолӣ*

Дило, бисӯхт зи оҳи ту хонумони қарор,
Чаро намезанӣ оташ ба дудмони фироқ? *Шоҳин*

**оташ кардан** алав даргирондан, гулхан афрӯхтан.

Оташ, ки ту мекунӣ, муҳол аст,
К-ин дег фурӯ нишинад аз ҷӯш. *Саъдӣ*

**оташ куштан** хомӯш кардани оташ.

Зи бас к-аз хуни дилҳо гашта сероб,
Ба оби теғ оташ метавон кушт. *Абӯтолиби Калим*

**2.** *маҷ.* тундӣ, тезӣ; ғазаб.

Бигуфтанд, к-ин ранҷ додӣ ба бод,
Сари номвар пур зи оташ мабод! *Фирдавсӣ*

Яке безиён марди оҳангарам,
Зи шоҳ оташ ояд ҳаме бар сарам. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* сӯзу гудоз, ғаму андӯҳ, дард.

Дилаш гашт пур оташ аз меҳри Зол,
Аз ӯ дур шуд хӯрду орому ҳол. *Фирдавсӣ*

**оташи дил** *киноя аз* дарду ғам.

З-оташи дил чун намесӯзад равон, гӯё ки ҳаст
Устухонҳои бадан фонусу тан з-оҳан маро. *Фузулӣ*

**4.** *киноя аз* шароб, бода.

Хокро аз бод бӯи меҳрубонӣ омадаст,
Дардеҳ он оташ, ки оби зиндагонӣ омадаст. *Саноӣ*

Магар чун фурӯ резад оташ зи ҷом,
Шавад кори мо пухта аз хуни хом. *Низомӣ*

**5.** *д.* дӯзах.

Аз хатари оташу азоби абад
Дину хирад кард дар ҳисор маро. *Носири Хисрав*

Озҳоро ба сӯи хеш макаш,
Ки кашад ҷонтро суи оташ. *Саноӣ*

◇ **оташи Барзин** *ниг.* **озар (озари Барзин).**

Қасе, ки оташи Барзин надида буд, бидид:
Рухаш чу оташу з-оташ дамида райҳонаш.
*Салмони Соваҷӣ*

**оташи баста** *киноя аз* зар, тилло.

З-оташи баста кушоянд ҳама кор,
Қорпирои ту зар боистӣ. *Хоқонӣ*

**оташи баҳор** *киноя аз* гули сурх; лола; **оташи бедуд** а) офтоб; б) шароб; **оташи безабона** *киноя аз* шароб; **оташи гул** сурхии гул.

Ҳар оташи гуле, ки бар атрофи хоки мост,
Аз оташи дилу ҷигари чок-чоки мост. *Ҳилолӣ*

**оташи корвон** оташи гулхане, ки баъд аз кӯчида рафтани корвон дар ҷои он боқӣ мемонад.

Бе раҳбарии ту машъали меҳр
Чун оташи корвон наҷунбад. *Саноӣ*

**оташи меъда** *киноя аз* ниҳояти гуруснагӣ.

Аз оташи меъда дуд бархост,
Гарди адам аз вуҷуд бархост. *Файзӣ*

Оташи меъда боло гирифт ва дуди он ба Айюқ кашид ва ҳаёву номус аз миёни мардум рахт барбаст. *«Фатҳнома»*

**оташи Мӯсо** (*ё* **мусавӣ**) а) *д.* оташе, ки гӯё Мусои пайғамбар дар кӯҳи Тур дида буд.

Яъне биё, ки оташи Мусо намуд гул,
То аз дарахт нағмаи тавҳид бишнавӣ. *Ҳофиз*

б) *киноя аз* шароб, май.

Гови сафолин андар ор, к-оташи мусавӣ дар ӯ,
То чӣ кунанд хокиён гови зарини соҳирӣ? *Хоқонӣ*

**оташи муҷассам** *киноя аз* теғу шамшери обдор.

Дуди он оташи муҷассами ӯст,
Он ки чархи мутаббақаш донанд. *Хоқонӣ*

**оташи Намруд** *д.* оташест, ки гӯё Намруд ном ҳокими шаҳри Бобул барои сӯхтани Иброҳими Халилуллоҳ афрӯхта буд, ва ба амри илоҳӣ он оташ ба гулистон мубаддал шуда, Иброҳим саломат монд; **оташи обпарвар** *ниг.* **оташи муҷассам; оташи осмон(ӣ)** *киноя аз* барқ, соиқа; **оташи порсӣ** *тиб.* табхола, ки аз таб ба лаб медамад.

Дид маро гирифта лаб оташи порсӣ зи таб,
Нутқи ман оби тозиён бурда ба нуктаи дарӣ.
*Хоқонӣ*

**оташи пуроб** а) ашки чашми ғамзадагон; б) шароби сурх; **оташи рӯй** *киноя аз* ҳусн, зебоӣ.

Оташи рӯи ту оташ ба ниҳодам мезад,
Аз сари зулфи ту гардам, ки даромад ба миён.
*Шоҳин*

**оташи сайёл** шароби лаълфом.

Чун шароби лаъл соқӣ рехт дар ҷоми булӯр,
Оташи сайёл дар оби зулол омад падид.
*Салмони Соваҷӣ*

**оташи санг** шарорае, ки дар натиҷаи ба ҳам задани санге ба санге ва ё филиззоту санг пайдо мешавад; **оташи тавбасӯз** *киноя аз* шароб, бода.

Биё, соқӣ, он оташи тавбасӯз
Ба оташгаҳи мағзи ман барфурӯз. *Низомӣ*

**оташи тар** *киноя аз* а) шароб, бода.

Бихоҳ аз муғон дар сафол оташи тар,
Қ-аз оташ сафоли ту райҳон намояд. *Хоқонӣ*

Гар бар сарам зи оташи тар бод нестӣ,
Аз ишқу ранҷи ишқ маро ёд нестӣ. *Адиб Собир*

б) лаби маҳбуба; **оташи ток** *киноя аз* шароби ангурӣ; **оташи Тур** *ниг.* **оташи Мусо; оташи фалакӣ** *киноя аз* офтоб.

Чу оташи фалакӣ шуд нуҳуфта зери ҳиҷоб,
Зи дуд баст фалак бар рухи замона ниқоб. *Муиззӣ*

**оташи Халил** *ниг.* **оташи Намруд.**

Ба ёди рӯи ту чун оташи Халил маро
Суманнигор шавад дар дили хароб оташ. *Ломеӣ*

**оташи хомӯш** лахча, ахгар.

Ёқути лабаш, ки оташи хомӯш аст,
Чун барг ба ғунчааш забон рӯпӯш аст.*

**оташи хотир** *киноя аз* тезфаҳмӣ, зиракӣ, хушзеҳнӣ.

Чун оташи хотири маро шоҳ бидид,
Аз хок маро бар забари моҳ кашид. *Муиззӣ*

**оташи қофила** *ниг.* **оташи корвон.**

Оташи қофилаи мо дили равшан бошад,
Гарди мо сурма ба бедории раҳзан бошад. *Соиб*

**оташи ҷонсӯз** *ниг.* **оташи дил.**

Гирифтам синаро бишкофаму дил оварам берун,
Зи оташҳои ҷонсӯзе, ки дорам ахгаре камтар.
*Мушфиқӣ*

**оташ ангехтан** ба ҷӯшу хурӯш овардан. *

Ҳарфе зи дили мушавваш ангехт
В-аз чарбзабонӣ оташ ангехт. *Файзӣ*

Ғуломи он калиматам, ки оташ ангезад,
На оби сард занад дар сухан ба оташи тез. *Ҳофиз*

**оташ барангехтан** *аз касе киноя аз* нобуд кардан ва мағлубу забун намудани касе.

...Ки оташ зи душман барангехтем,
Ба иқболи шаҳ хуни ӯ рехтем. *Низомӣ*

**оташ барангехтан** (*ё* **баровардан**) *аз ҷое киноя аз* харобу вайрон кардан ҷоеро.

Ба кини Сиёвуш буридам сараш,
Барангехтам оташ аз кишвараш. *Фирдавсӣ*

Сипоҳе бар аз ҷангҷӯён ба Рум,
Ки оташ бароранд аз он марзу бум. *Фирдавсӣ*

**оташ нишондан** оташро хомӯш кардан, оташро куштан.

Оташ нишондану ахгар гузоштан ва афъӣ куштану баччааш нигоҳ доштан — кори хирадмандон нест. *Саъдӣ*

**оташ сард кардан** оташ куштан, хомӯш намудани оташ.

Ё раб, ин оташ, ки дар ҷони ман аст,
Сард кун з-он сон, ки кардӣ бар Халил. *Ҳофиз*

**оташ тоза кардан** *киноя аз* зиёд кардани дард.

Чун нагардад сӯзи дил афзун, ки дасти лутфи ӯ
Пунба аз доғам гирифту оташамро тоза кард?
*Муфиди Балхӣ*

**оташ чакидан** шарора паридан.

Зи дил оташ чакид, аз дидааш об,
Ба айни обу оташ гашт бетоб. *Бадрӣ*

**оташ шудан** *киноя аз* хашмгин шудан, оташин гаштан.

Бим аст, ки бар бод равад хоки Зуҳурӣ,
Соқӣ, ба ман оташ чӣ шавӣ? олами об аст. *Зуҳурӣ*

**оташи куштаро афрӯхтан** *киноя аз* кинаву адовати кӯҳнаро аз сари нав барпо кардан.

Беҳ, ки гармӣ дар ӯ наёмӯзем,
Оташи куштаро наафрӯзем. *Низомӣ*

**оташи Намруд барафрӯхтани лола** *киноя аз* шукуфтани лола, сурх шудани лола.

Ба боғ тоза кун оини дини зардуштӣ,
Кунун ки лола барафрӯхт оташи Намруд. *Ҳофиз*

**оташи касе нишондан** *киноя аз* таскин ва тасаллӣ додан касеро.

Бигуфтед сад нуктаи дилкашам, *
Нишондед з-оби сухан оташам. *Ҷомӣ*

**оташи** *касеро* **тез кардан** шавқу ҳаваси касеро зиёд кардан.

Дидор менамоию парҳез мекунӣ,
Бозори хешу оташи мо тез мекунӣ. *Саъдӣ*

**оташ аз об афрӯхтан** (*ё* **баровардан**) *киноя аз* кори аҷибу ғариб ва номумкин кардан; *муқ.* **аз об баромадани оташ.**

Ман чу хоҳам кард фарьёд, об аз оташ баркашам,
Ӯ чу хоҳад хӯрд ташвир, оташ афрӯзад зи об.
*Муиззӣ*

Зи оташ об бароварда ишқу оташ аз об,
Зи дил ба дида наёвардаем нам ба абас.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

**оташ аз об надонистан** *киноя аз* ниҳоят бебоку ҷасур будан.

Яке шаҳриёр аст Афросиёб,
Ки оташ ҳамоно надонад зи об. *Фирдавсӣ*

**оташ аз санг рӯёнидан** пайдо кардани оташ аз санг.

Наям парвона, то бар гирди шамъи дигарон гардам,
Сипанди шӯхи ман аз санг мерӯёнад оташро. *Соиб*

**оташ аз чашми** *касе* **гирифтан** *киноя аз* тарсонидан; тарсидан; **оташ ба дил афтодан** а) гирифтор шудан ба дарду ғам.

Ба рафъи кулфати ҳар офат аст тадбире,
Гар оташе ба дил афтад, зи дида об талаб! *Бедил*

б) ба ташвишу изтироб афтодан; **оташ ба оби ашк куштан** *киноя аз* бо гирья кам кардани ғаму андӯҳ, бо гирья таскин додани дил.

Равон бо чашми гирьёну дили реш,
Ба оби ашк мекушт оташи хеш. *Хусрави Деҳлавӣ*

**оташ бар варақ рехтан** *киноя аз* суханҳои шавқовар ва ҳаяҷонбахш навиштан.

Кунун, эй хома, оташ бар варақ рез,
Баён гарм аст, сатре аз арақ рез. *Бедил*

**оташ дар сина афрӯхтан** дар дил ишқ пайдо кардан, ба муҳаббат гирифтор шудан.

Зи рӯяш оташе дар сина афрӯхт
В-аз он оташ матои сабру дин сӯхт. *Ҷомӣ*

**оташ зери по доштан** қарору ором гум кардан; беқарор будан.

Муғелон пои нозуктинатонро дар ҳино дорад,
Чӣ ғам дорад зи ҳор он кас, ки оташ зери по дорад. *Соиб*

Асар то аз вуҷудам ҳаст, як ҷо нест оромам,
Сипанди миҷмари ишқам, ки оташ зери по дорам. *Мулҳам*

**аз об баромадани оташ** *киноя аз* рӯй додани воқеаи аҷибу ғариб; пеш омадани кори душвор; *муқ.* **оташ аз об афрӯхтан.**

Пас огоҳӣ омад ба Афросиёб,
Ки оташ баромад зи дарьёи об. *Фирдавсӣ*

**аз хиёр (бурун) ҷастани оташ** *киноя аз* воқеъ шудани кори ғайри мумкин ва муҳол, аз кулӯх оташ паридан.

Накарду ҳам накунад ҳосиди ту кори савоб,
Наҷасту ҳам наҷаҳад ҳаргиз аз хиёр оташ. *Адиб Собир*

Ман аз фасурдадилон сӯзи ишқ чун ҷӯям,
Зиҳӣ, муҳол, ки оташ бурун ҷаҳад зи хиёр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**атр бар оташ фишондан** *киноя аз* дуо гуфтан; ба некӣ ёд кардан.

Дуруди шаҳаншаҳ бар он ғор хонд,
Бирун рафт, атре бар оташ фишонд. *Низомӣ*

**бар оташ нишастан** азобу машаққат кашидан.

Ҳаме то шодмонат боз бинам,
Бар оташ хуспаму бар вай нишинам. *Фахриддини Гургонӣ*

**бар оташ нишондан** *киноя аз* ғамгин кардан, ба азобу машаққат гирифтор кардан.

Макуш ба бозиям, эй мири офтобвашон,
Ба дигаре манишину бар оташам манишон! *Исмат*

Ба ҳар касе, ки нишастӣ, маро ба хок нишондӣ,
Дигар ба кас маншин, то бар оташам нанишонӣ! *Ҳилолӣ*

**дар оташу об будан** *киноя аз* дучори ранҷу машаққати бисьёр шудан.

Зи сӯзи сина кабобам, зи сели дида харобам,
Ту шамъи базми касонию ман дар оташу обам. *Ҳилолӣ*

**миёни ду кас (ё тан) оташ афрӯхтан** дар байни ду кас фитна хезондан, миёни ду кас бо ғаммозӣ ҷанг андохтан.

Миёни ду кас ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст.
Миёни ду тан оташ афрӯхтан
На ақл аст, худ дар миён сӯхтан. *Саъдӣ*

**миёни оташу об нишондан** *киноя аз* дучори ранҷу машаққат кардан.

Чу ин посух ба гӯши шаҳ расонданд,
Миёни оташу обаш нишонданд. *Бадрии Кашмирӣ*

**наъл дар оташ будан (ё доштан)** *киноя аз* беқарор будан, ки гӯё агар номи касеро дар наъл навишта дар оташ гузоранд, он шахс беқарору музтариб мешудааст.

Ҷаҳон гарчи оромгоҳи хуш аст,
Шитобандаро наъл дар оташ аст. *Низомӣ*

Дар ниҳонхонаи ишрат санаме хуш дорам,
К-аз сари зулфу рухаш наъл дар оташ дорам. *Ҳофиз*

**ОТАШАК** آتشک **1.** барқ, соиқа; **2.** кирми шабтоб; **3.** *тиб.* маразест, ки дар олати таносул пайдо мешавад; обилаи фарангӣ, сифилис.

**ОТАШАКӢ** آتشکی касе, ки ба марази оташак гирифтор шудааст; *ниг.* **оташак** 3.

**ОТАШАНГЕЗ** آتش انگیز **1.** оташафрӯз, оташдаргирон; **2.** *маҷ.* гӯяндаи суханҳои тезу тунд; хашмгин.

Он дилшуда з-он фасона шуд тез,
Бикшод даҳони оташангез. *Низомӣ*

Ба ҳар хат буд дуде оташангез,
Таҳи ҳар ҳарф пинҳон шӯълаи тез. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШАНДОЗ** آتش انداز касе, ки дар ҷангҳо оташ ба сӯи душман меандозад.

Ба ҳар сӯ, ки рӯ кард кин соз буд,
Миёншон яке оташандоз буд. *Асадӣ*

**ОТАШАНДУД** آتش اندود **1.** оташолуд; оташгун, оташмонанд; **2.** *маҷ.* ғамангез, ҳузновар.

Фиристодӣ ба ман нақше пур аз дуд,
Саросар чун дили ман оташандуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШАФРӮЗ** آتش افروز **1.** оташдаргирон, пешдаргирон.

Оташафрӯз шуда то пари парвонаи мо,
Рӯшноӣ надиҳад шамъ ба кошонаи мо. *Махфӣ*

**2.** касе, ки касбаш оташ даргирондан аст, гӯлахӣ, алавмон.

Офтоби сипеҳр бо ҳама қадр
Оташафрӯзи дегдони ман аст. *Саноӣ*

**3.** дами оҳангарӣ.

**ОТАШАФШОН** آتش افشان оташпош, оташрез; сӯзон.

Чу мушкин салосил парешон мабош,
Чу меҳр аз ҷигар оташафшон мабош! *Хоҷу*

Чу тоба замин оташафшон дар ӯ,
Чу моҳӣ шуда мор бирьён дар ӯ. *Ҷомӣ*

**ОТАШБАЁН** آتش بیان *ниг.* **оташзабон.**

Бар лаби оташбаёни Соиб аз дилбастагӣ
Гуфтугӯи ишқ чун табхол мегардад гиреҳ. *Соиб*

**ОТАШБАНД** آتش بند фурӯ нишонандаи оташ; **сеҳри оташбанд** афсуне, ки гӯё бо хондан ва навиштани он оташ фурӯ менишинад.

Нусхае, к-аз хатти туст андар дили сӯзони ман,
Сеҳри оташбанд ё таъвизи таб мехонамаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШБАРГ** آتش برگ чақмоқ; оташзана.

То барафрӯзам чароғи ишқ з-оташбарги доғ,
Санги оташ шоми ғам аз қабри Фарҳод оварам. *Мушфиқӣ*

**ОТАШБОЗ** آتشباز шахсе, ки мушак мепаронад, мушакбоз, тарфбоз.

Чӣ кӯра, тарфи оташбози даврон,
Чӣ кӯра, осмон аз вай ҳаросон. *Сайидо*

**ОТАШБОЗӢ** آتشبازی 1. мушакпаррони, тарфбозӣ; 2. оташфишонӣ.

Ба дастури Рум аробаҳои оташбозӣ ороста ва пеши афвоҷ боздошта. «*Таърихи Фаришта*»

**ОТАШБОР** آتشبار 1. оташфишон; сӯзон.

Рафт барқи оҳи мо бар чархи каҷрафтори мо,
Бошад оташбор имшаб оҳи оташбори мо.
*Ибни Ямин*

Дар дили ман оҳи оташборро набвад асар,
Баркро помоли дасти хӯшачинам кардаанд!
*Сайидо*

2. *маҷ.* дарднок, аламнок.

То чанд маро сӯзӣ дар оташи савдоят,
Як лаҳза намо раҳме бар ин дили оташбор. *Ғиёсӣ*

**ОТАШВАШ** آتشوش *ниг.* **оташгун.**

**ОТАШВОР** آتشوار ба монанди оташ; *маҷ.* тез, зуд; ба тезӣ.

Искандар марде буд, ки оташвор султонии вай нирӯ гирифт ва бар боло шуд, рӯзе чанд сахт, андак ва пас хокистар шуд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**ОТАШГАР** آتشگر 1. касе, ки бо оташ кор мекунад, мисли оҳангар, заргар, мисгар ва ғ.; 2. ба вуҷуд оварандаи оташ.

Хуршед сонеъ аст мар-оташро,
Бишнос з-оташ, эй писар, оташгар. *Носири Хисрав*

**ОТАШГАРӢ** آتشگری 1. кор кардан бо оташ; 2. тез кардан, обутоб додан.

Бас ки шавқам мебарад саргарм дар майдони ишқ,
Метавон кардан зи хунам теғро оташгарӣ.
*Ваҷеҳии Систонӣ*

**ОТАШГАҲ** آتشگه *ниг.* **оташгоҳ.**

**ОТАШГИР** آتشگیر *ниг.* **оташгирак.**

Ҳазар зи замзамаи андалеби мо, Бедил,
Ки ахгар аст ба минқор ҳамчу оташгир. *Бедил*

**ОТАШГИРА I** آتشگیره оташдаргирон, пешдаргирон, пешгирон.

Шаҳ — оташдону оташгира ин мушти авони хас,
Ки баҳри хонумонҳо сӯхтан бошанд аъвонаш.
*Ҷомӣ*

**ОТАШГИРА II||ОТАШГИРАК** آتشگیره||آتشگیرک афзори душох, ки бо он оташ мегиранд ва алав дуруст мекунанд.

**ОТАШГОҲ||ОТАШГАҲ** آتشگاه||آتشگه 1. ҷои оташ; оташдон.

Нафасам сарду сина оташгоҳ,
Даҳанам хушку дида тӯфонбор. *Анварӣ*

Тани ман дардҳоро роҳ гаштаст,
Ту гӯӣ ҷонам оташгоҳ гаштаст.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. *ниг.* **оташкада** 1.

Ҷуҳудонро низ куништ аст ва тарсоёнро калиса ва габраконро оташгоҳ. «*Таърихи Систон*»

Дур ба доман фишонду зар ба кулоҳ
Бар сари мӯбадони оташгоҳ. *Низомӣ*

**ОТАШГУДОЗ** آتش گداز тафсонидашуда, тафсон.

Оинаи зонуи пӯлодсоз
Гашт чу нармоҳани оташгудоз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШГУН** آتش گون арғувонӣ, сурхи баланд; **оби оташгун** *маҷ.* шароби сурх.

Соқиё, як ҷуръае з-он оби оташгун, ки ман
Дар миёни пухтагони ишқи ӯ хомам ҳанӯз.
*Ҳофиз*

**ОТАШДАМ** آتش دم *ниг.* **оташзабон.**

Воизи моро нигаҳ дорад худо аз чашмзахм,
К-ӯ басе оташдаму аз чӯби хушкаш минбар аст.
*Абӯтолиби Калим*

**ОТАШДАСТ** آتش دست чусту чолок, тезкор; моҳир, усто.

Талаб кард аз ҳунармандони нодир,
Ду оташдаст гардиданд ҳозир. *Нозим*

Соқии оташпарасту оташдаст
Рехт дар соғар оташи сӯзон. *Ҳотифӣ*

**ОТАШДИДА** آتش دیده сӯхта, алаврасида.

Ёди айёме, ки рухсори ту пеши дида буд,
Аз нигоҳи гарм мижгон мӯи оташдида буд.
*Шавкат*

Осмон чун хонаи занбӯри оташдида аст,
Дар таҳи ин сақфи оташбор чун хобад касе? *Соиб*

**ОТАШДИЛ** آتش دل ғамзада.

Шаби тира чун рӯзи беҳосилон,
Ҳаво сард чун оҳи оташдилон. *Хоҷу*

**ОТАШДОН** آتشدان конун, манқал, кӯра; дегдон.

Фурӯ рафтан ба оташдон нагунсор,
Ба пилки дида оташпора чидан...
Басе бар Ҷомӣ осонтар намояд
Зи бори миннати дунон кашидан! *Ҷомӣ*

**ОТАШЗАБОН** آتش زبان он кӣ суханаш таъсирбахш аст; сеҳрбаён; суханвар.

Мулҳам, зи гармии суханат сӯхт оламе,
Монанди шуъла ин ҳама оташзабон мабош! *Мулҳам*

**ОТАШЗАБОНӢ** آتش زبانی қобилияти гуфтори пурҳарорат ва таъсирбахш, нотиқӣ; сеҳрбаёнӣ.

Саъдии оташзабонам, дар ғамат сӯзон чу шамъ,
Бо ҳама оташзабонӣ дар ту гироим нест. *Саъдӣ*

**ОТАШЗАДА** آتش زده 1. сӯхта, оташрасида; 2. *маҷ.* доғзада, сиёҳшуда аз дуду оташ.

Доғ бар сина зи бетоқатиам мегардад
Шоми ҳиҷрони ту чун коғази оташзадае. *Ваҳид*

3. *маҷ.* ба ҷӯшу хурӯш омада; ғазабнокшуда.

Гар на ду оташзада дар хай шудӣ,
Даҳр пур аз ҷонварон кай шудӣ?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШЗАН||ОТАШЗАНА** آتش زن||آتش زنه 1. пешдаргирон, алавдаргирон, пешгирон.

Султони ситамнажод ишқ аст,
Оташзани тахти дод ишқ аст. *Файзӣ*

2. санги чақмоқ, оташбарг, санг ё оҳане, ки онро ба санге зада, оташ мебароранд.

Эй худованде, ки рӯзи хашми ту аз биму ту
Дарчаҳад оташ ба санги оташу оташзана...
*Манучеҳрӣ*

Шарфае бишнид дар шаб мӯътамад,
Баргирифт оташзана, к-оташ занад. *Румӣ*

**ОТАШИН** آتشین 1. мансуб ба оташ 1; оташдор; 2. *маҷ.* тунд, тез.

Миёни гирья механдам, ки чун шамъ андар ин маҷлис
Забони оташинам ҳаст, лекин дарнамегирад. *Ҳофиз*

Биё, соқӣ, он оташин май биёр,
Ки сӯзад, зи мо он чӣ н-ояд ба кор. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* сурхранг; фурӯзон, дурахшон.

Оташин лаъле, ки точи хисравонро зевар аст,
Ахгаре баҳри хаёли хом пухтан бар сар аст. *Фонӣ*

Ҳар оташин гуле, ки бар атрофи хоки мост,
Аз оташи дилу ҷигари чок-чоки мост. *Ҳилолӣ*

**оташин гаштан** сурх шудан.

Зи бас хун, ки гирд омад андар мағок,
Чу гӯгирди сурх оташин гашт хок. *Низомӣ*

◇ **оташин мор** а) *киноя аз* забонаи оташ; б) оҳи дарднок.

Чун танӯрам ба гоҳи оҳ задан,
Қ-оташин морам аз даҳон бархост. *Хоқонӣ*

**оби оташин** *киноя аз* шароби сурх.

Биёр, соқӣ, аз он оби оташин, ки фалак
Ба бод дод чу Ҷамшед хоки Дороро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**оҳи оташин** оҳи пурсӯзу гудоз, оҳи дарднок.

Он чӣ мекунад бо ман, сабр мекунам, Мулҳам,
Осмон намедонад, оҳи оташин дорам. *Мулҳам*

**рӯи оташин** рӯи зебо.

Чӣ рӯи оташин асту чӣ қадди шӯълахез аст ин,
Шарори хирмани ман, барқи оғӯшу канори ман!
*Сайидо*

**ОТАШИНМИХЛАБ** آتشین‌مخلب тезчангол; ◇ **шери оташинмихлаб** *киноя аз* офтоб.

Баромад аз куноми шарқ шере оташинмихлаб,
Гурезон анҷумаш аз пеш рӯбаҳсон, гурозосо.
*Ҳотифӣ*

**ОТАШИНПАНҶА** آتشین‌پنجه *ниг.* **оташдаст.**

**ОТАШИНРӮ(Й)** آتشین‌رو(ی) сурхрӯй; зеборӯй, зебо.

Ҳанӯз оташам холӣ аз бӯи дуд,
Надида кас аз оташинрӯй дуд. *Хоҷу*

**ОТАШИНХОНА** آتشین‌خانه: **(ин) оташинхонаи сахтҷӯш** *киноя аз* дунъё, ҷаҳон.

Аз ин оташинхонаи сахтҷӯш
Касе ҷон барад, к-ӯ бувад сахткӯш. *Низомӣ*

**ОТАШИНХӮ(Й)** آتشین‌خو(ی) оташмонанд; тундхӯ, оташмизоҷ, тезхашм; зудранҷ.

Аз ғамат, эй оташинхӯ, мондаам дар тобу таб,
Қардаам чун ғунчаи гул мӯҳри хомӯшӣ ба лаб.
*Сайидо*

Оташинхӯе, ки ҳар дам бесабаб аз рӯи қаҳр
Баҳри қатлам хоста, тиру синон бардошта ... *Савдо*

**ОТАШИНҶАВЛОН** آتشین‌جولان *ниг.* **оташинҷилва.**

Намонад хусн бе ошиқ, ки шамъи оташинҷавлон
Чу бепарвона шуд, фонусро парвона месозад.
*Соиб*

**ОТАШИНҶИЛВА** آتشین‌جلوه хушхиром; ишвагар, танноз.

З-оташинҷилваи ман шаҳр кабоб асту ҳазин,
Оҳ аз ин барқ, ки дар хирмани дилҳо месӯхт.
*Саъдӣ*

**ОТАШИНҶОН** آتشین‌جان сахтҷон; пуртоқат.

Оташинҷон чун самандар шав, ки девони маро
Сатрҳо дуди дилу сурхӣ ба оби оташ аст. *Соиб*

**ОТАШКАДА** آتشکده 1. ҷое, ки оташ меафрӯзанд, оташдон, алавхона, танӯраи оташ.

Эй он, ки ман аз ишқи ту андар ҷигари хеш
Оташкада дорам саду бар ҳар мижае ҷӯй. *Рӯдакӣ*

Оташкадаст ҷону дил аз сӯзи сина, оҳ,
Дуде, ки баргузашт зи равзан, назар кунед!
*Камоли Хуҷандӣ*

2. ибодатгоҳи зардуштиён, парастишгоҳи муғон, маъбади оташпарастон.

Яке оташкада аст, ки онро бузург доранд ва зиёрат кунанд ва буньёди ӯро Доро ниҳодааст.
*«Ҳудуд-ул-олам»*

Ҷамъе маҷус дар Ҳирот муқорини масҷид оташкада доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**оташкадаи Барзин** *ниг.* **озар (озари Барзин).**

Ба гоҳи рафтан, к-он турки ман андар зин шуд,
Дили ман з-он зин оташкадаи Барзин шуд.
*Абӯшакури Балхӣ*

◇ **оташкадаи Баҳром** *киноя аз* бурҷи Ҳамал.

**ОТАШКАДАКОВ** آتشکده‌کاو он чӣ, ки бо он оташро мекованд, оташков, оташковак.

Дорам зи наи қалам мани маст
Оташкадакови ишқ дар даст. *Файзӣ*

**ОТАШКОР** آتشکار *ниг.* **оташгар.**

**ОТАШКОРӢ** آتش‌کاری 1. пешаю амали оташкор; 2. оҳангарӣ.

Ин муаллими нобино дар сатҳи об дӯкони оташкорӣ ниҳода. *Аҳмади Дониш*

3. гарм кардан, тафсонидан.

Тири хамгашта шавад рост ба оташкорӣ,
Пир аз хосияти ишқ ҷавон мегардад.
*Саиди Ашраф*

**ОТАШЛИБОС** آتش‌لباس сурхпӯш.

Маҷмае аз мухаддарот дар ӯ
Ҳама оташлибосу симандом. *Анварӣ*

**ОТАШМАНИШ** آتش‌منش *ниг.* **оташинхӯ(й).**

Ин абрвашони баркдавро,
Оташманишони бодравро ... *Файзӣ*

**ОТАШМИЗОҶ** آتش‌مزاج *ниг.* **оташинхӯ(й).**

Таби оташмизоҷи ишқ дилсӯз аст, медонам,
Аҷоиб ташнаҷонам, чашм дар ҷоҳи зақан дорам.
*Мулҳам*

**ОТАШМИЗОҶӢ** آتش‌مزاجی мисли оташ будан; тундхӯӣ, тезхашмӣ.

Куштанамро, дилбаро, ин ҷини абрӯят бас аст,
Ин қадар оташмизоҷӣ бо хасу хошок чист?!.
*Махфӣ*

**ОТАШНАВО** آتش‌نوا он кй нолаи пурсӯз дорад; хӯшовоз, хушхон.

Ба ҳар доме, ки афтад булбули оташнавои ман,
Зи шодӣ чун сипанд аз донааш фарьёд бархезад. *Соиб*

**ОТАШНАВОӢ** آتش‌نوائی нолаи пурсӯз; хушовозӣ, хушхонӣ; хониши маҳзунона.

Асар гум карда оҳангам, мапурс аз андалеби ман,
Дар ин гулшан нафас месӯзам аз оташнавоиҳо. *Бедил*

**ОТАШНИГОҲ** آتش‌نگاه шӯхчашм, шӯх.

Ба пеши шамъ парвона самандартинате монда,
Ки тоб орад шарори шӯълаи оташнигоҳонро. *Махфӣ*

**ОТАШНИШИН** آتش‌نشین дар оташ нишинанда; ◇ **нолаи оташнишин** *киноя аз* нолаи пурсӯзу гудоз.

Чӣ имкон аст дил аз ҳалқаи доғат баровардан,
Сипанди базми моро нолаи оташнишин бошад. *Бедил*

**ОТАШНИШОН** آتش‌نشان оташ фурӯ нишонанда, оташ хомӯшкунанда, оташкуш.

Гаҳи ҳамла чун барқи оташфишон,
Гаҳи сайр чун боди оташнишон. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ташнаам, ратли гарон хоҳам гузид,
Оташе оташнишон хоҳам гузид. *Урфӣ*

◇ **оби оташнишон** *киноя аз* шароб.

Бидеҳ, соқӣ, он оби оташнишон,
Аз он пеш к-аз мо наёбӣ нишон. *Хоҷу*

**ОТАШНИҲЕБ** آتش‌نهیب бадвоҳима, воҳиманок.

Зи боди найзаи оташниҳеби чун обат
Адӯи сӯхтадил хоксор меояд. *Убайди Зоконӣ*

**ОТАШНОК** آتش‌ناک 1. сӯзон; дардnок.

Ҳамин бас аст ба мо ошиқон, ки то ҳастем,
Миёни сели сиришкему оҳи оташнок. *Заҳири Форьёбӣ*

Бо дили сангинат оё ҳеҷ даргирад шабе
Оҳи оташноку сӯзи синаи шабгири мо. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* сурх, гулгун.

Шабе, к-аз рӯи оташнок маҷлисро барафрӯзӣ,
Ту шамъи ҷамъ хоҳӣ гашту ман парвона хоҳам шуд. *Ҳилолӣ*

Зи барқи дидаи парвона равшан мешавад шамъаш,
Рухи ӯ аз нигоҳи гарм оташнок мегардад. *Шавкат*

**ОТАШОЛУД** آتش‌آلود *ниг.* **оташнок 1.**

Ҷои худ дар базми хубон шамъсон ҳаргиз накард,
Он ки ашки гарму оҳи оташолуде надошт. *Ваҳшӣ*

**ОТАШПАРАСТ** آتش‌پرست *д.* касе, ки оташро мепарастад; пайрави дини Зардушт.

Ба ҷуз расми Зардушти оташпараст
Надод он дигар расмҳоро зи даст. *Низомӣ*

Зи гармӣ ба бутхона омад шикаст,
Зи оташ гурезон шуд оташпараст. *Сайидо*

**ОТАШПАРАСТӢ** آتش‌پرستی парастиши оташ; пайравии дини Зардушт.

Чу шаб рафту бар дашт пастӣ гирифт,
Ҳаво чун мӯғ оташпарастӣ гирифт. *Унсурӣ*

Сикандар бифармуд, к-эрониён
Кушоянд з-оташпарастӣ миён. *Низомӣ*

**ОТАШПО(Й)** آتش‌پا(ی) тундрав, тезрав; давон.

Боз дар бастандашу он дарпараст
Бар ҳамон уммед оташпо шудаст. *Румӣ*

Ҷанибат бас ки оташпой гашта,
Ҳилоли наъл парвинсой гашта. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШПОРА** آتش‌پاره 1. пораи оташ, ахгар.

Пора-пора гашт сар то сар дили пуроташам,
В-аз барои сӯзишам бин, то чӣ оташпора шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба доғи тоза медодам тасаллӣ доғи деринро,
Ба ҷои барги гул дар ҷайб оташпора мекардам. *Сайидо*

2. *маҷ.* маҳбубаи шӯху шанг, бебок.

Ақлу ҷонам бурд шӯхе, офате, айёрае,
Боддасте, хокие, беобе, оташпорае! *Саноӣ*

**ОТАШРАНГ** آتش‌رنگ монанди оташ; дурахшон, фурӯзон.

Ҳаст як дона лаъли оташранг
Беҳтар аз сад ҳазор хирмани санг. *Мактабӣ*

◇ **оби оташранг** *киноя аз* шароб, бода.

Бар ҳазар бош з-оби оташранг,
Ки тафаш аждаҳост, тоб наҳанг. *Авҳадӣ*

Он, ки дуд аз ҷон барорад, ҷуз навои чанг нест,
Оташи бедуд ғайр аз оби оташранг нест. *Мушфиқӣ*

**ОТАШРЕЗ** آتش‌ریز сӯзон, фурӯзон; шӯълавар.

Чу оташ дар наистон тез гашта,
Ба сони шӯъла оташрез гашта. *Ҳилолӣ*

**ОТАШСУХАН** آتش‌سخن *ниг.* **оташзабон.**

**ОТАШФИКАН** آتش‌فکن оташзананда; шӯълапош.

Шиҳоб аз шаби тираи девсӯз
Шуд оташфикан дар Сулаймони рӯз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОТАШФИШОН** آتش‌فشان *ниг.* **оташафшон.**

Равонро ҳанӯз обаш оташфишон,
Дар обаш тавон дод з-оташ нишон. *Хоҷу*

Ба каф теғи оташфишон субҳвор,
Сипаҳ тохт бар лашкари зангбор. *Ҷомӣ*

**ОТАШФУРӮЗ** آتش‌فروز *ниг.* **оташафрӯз.**

Пас он гоҳ фармуд пурмоя шоҳ,
Ки бар чӯб резанд нафти сиёҳ,
Биёмад дусад марди оташфурӯз,
Дамиданд, гуфтӣ, шаб омад ба рӯз. *Фирдавсӣ*

Чист оташфурӯзи савдоят,
Ки нигаҳ сӯхт аз тамошоят? *Бедил*

**ОТАШХИРОМ** آتش‌خرام тезрафтор, тезрав.

Тараннум ҳадангест оташхиром,
Ки қандили най бошад ӯро мақом. *Бедил*

**ОТАШХОНА** آتشخانه 1. оташдон, конун; танӯр.

Мулки дилро холи рӯяш хоҳад оташхона кард,
Охир ин кишвар хароб аз дасти ҳинду мешавад. *Сайидо*

Нест дар бунёди оташхонаи найранги даҳр
Он қадар хокистаре, к-оинае гирад ҷило. *Бедил*

2. тӯпхона.

Сафдархони Систонӣ, ки ҳаволадори оташхона буд, аробаҳои оташбозӣ пеш бурд, оташи қитолу ҷидол афрӯхта шуд. «*Таърихи Фаришта*»

3. *ниг.* **оташкада 2.**

Боз ин мавзеъ [бозорӣ Мох] оташхона шудӣ ва дар рӯзи бозор, чун мардум ҷамъ шуданди, ҳама ба оташхона андаромаданди ва оташ парастиданди. «*Таърихи Наршахӣ*»

**ОТАШХОР||ОТАШХОРА** آتش‌خوار||آتش‌خواره **1.** он чӣ оташ мехӯрад; **мурғи оташхора** мурғи афсонавиест, ки гӯё оташ мехӯрдааст; самандар.

Хисрав асту сӯзи дил в-аз завқи олам бехабар,
Мурғи оташхора кай лаззат шиносад донаро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дид чун дил дар даҳан омад маро аз ғусса, гуфт:
Шӯъла дар минқор дорад мурғи оташхорае. *Шоҳин*

2. *маҷ.* золим, ситамгор.

Бибарад оби олами аброр
Мидҳати подшоҳи оташхор. *Саноӣ*

**ОТАШХӮ(Й)** آتش‌خو(ی) *ниг.* **оташинхӯ(й).**

**ОТАШХӮР** آتش‌خوار *ниг.* **оташхор.**

**ОТАШӢ** آتشی **1.** мансуб ба оташ 1.

Нигоре бад-ин хубию дилкашӣ,
Ба гавҳар ҳам обию ҳам оташӣ. *Низомӣ*

2. гули сурх аз ҷинси гули саврӣ.

Бар гулбунони гунбади ахзар ниҳод ӯ,
Гулҳои гуна-гуна зи хайрию оташӣ. «*Мақомоти Ҳамидӣ*»

◇ **оташӣ шудан** *кучоя аз* хашмгин гаштан, ғазабнок шудан.

**ОТИБ** *а.* عاتب итобкунанда, сарзанишкунанда, маломаткунанда.

Ғояти баҳр омадаст отиби ҷудаш чунон-к
Офати беша шуда тешаи буррони ӯ. *Хоқонӣ*

**ОТИЛ** *а.* عاطل **1.** бараҳна ва холӣ аз чизе; маҳрум, ҷудо.

Қасонеро, ки дар корҳо отил ва аз ҳунарҳо ғофил бошанд, бар кофиёни ҳунарманд ва доҳиёни хирадманд тарҷеҳу тафзил раво надорад. «*Калила ва Димна*»

Баста бар худ тахайюле ботил,
Яксар аз ҳуллаи хирад отил. *Ҷомӣ*

2. бекор, беҳуда.

Отил манишину вароқе метарош,
Гар нанависӣ, қаламе метарош. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**отил мондан** а) маҳрум гардидан, ҷудо шудан.

Чашми ӯ аз қуввати нур отил монда буд. «*Равзат-ус-сафо*»

б) бефоида мондан, беҳосил мондан.

Табъе бад-ин равонӣ бошад чаро фусурда?
Фикри бад-он баландӣ баҳри чӣ монда отил? *Савдо*

**ОТИР** *а.* عاطر муаттар, хушбӯй; ◇ **хотири отир** хотири равшан, беғубор, соф, бекудурат.

Ман кӣ бошам, ки бар он хотири отир гузарам,
Лутфҳо мекунӣ, эй хоки дарат тоҷи сарам. *Ҳофиз*

**ОТИФА||ОТИФАТ** *а.* عاطفه||عاطفت меҳрубонӣ, шафқат, илтифот.

Дӯст медорад ва тарбияту отифат дар ҳаққи ӯ бештар мефармояд. *Авфӣ*

Маро на ҳавсалаи интиқом аз душман,
Маро на дағдағаи отифат бувад аз дӯст. *Шоҳин*

**ОТУН** *т.* آتون зане, ки духтаронро хондан ва дӯхтан меомӯзад; муаллима, бибихалифа.

**ОТЬЁМӢ** *т.* آت‌یامی ёми асп, хӯроки асп.

**ОФАНД** آفند ҷанг, ҷидол; хусумат, душманӣ.

Далеру ҷаҳонсӯзу пархошхар,
Ҷуз офанд коре надорад дигар. *Фирдавсӣ*

Овард паёме, ки мабодо, ки хӯрӣ май,
Мастак шавию арбада оғозию офанд. *Сӯзанӣ*

**ОФАРИДАГОР||ОФАРИДГОР** آفریده‌گار||آفریدگار офаринанда, халқкунанда, холиқ (яке аз сифатҳои худо).

Ишқро гар паямбарӣ, лекин
Ҳуснро офаридагор туӣ. *Рӯдакӣ*

Бисьёр чизҳост, ки эшон гӯянд, ки офаридагор ҳаргиз онро нахоҳад ва накунад. *Ибни Сино*

**ОФАРИДАН** آفریدن халқ кардан; сохтан, ба вуҷуд овардан.

Он, ки нашк офариду сарви сиҳӣ,
В-он, ки бед офариду нору биҳӣ ... *Рӯдакӣ*

Гул агар зи бутпарастон набувад ба даври ҳуснат,
Ба худо, нагӯям ӯро, ки худой офарида. *Мушфиқӣ*

**ОФАРИДГОР** آفریدگار *ниг.* **офаридагор.**

**офарин** آفرین *асоси замони ҳозираи* **офаридан.**

**-офарин** آفرین дар калимаҳои мураккаб омада маънои холиқро медиҳад, мас. 'ҷаҳонофарин'.

**ОФАРИН** آفرین **1.** *калимаи нидо* аҳсант, боракалло.

Ин зимистон баҳори давлати ӯст,
Офарин бар чунин зимистон бод! *Масъуди Саъд*

2. ҳамду сано, мадҳ, ситоиш, ниёиш, таърифу тавсиф.

Офарину мадҳ суд ояд ҳаме,
Гар ба ганҷ-андар зиён ояд ҳаме. *Рӯдакӣ*

Суи осмон кардаш он мард рӯй,
Бигуфт: Эй худо, ин тани ман бишӯй.
Аз ин азғҳо пок кун мар-маро,
Ҳама офарин з-офариниш туро. *Абӯшакури Балхӣ*

**офарин бурдан** офарин шунидан, ситоиш дидан.

Тавонгар барад офарин солу моҳ
Ва дарвеш нафрин барад бегуноҳ. *Абӯшакури Балхӣ*

**офарин задан** таҳсин кардан, офарин гуфтан; **офарин кардан (ё хондан)** аҳсант хондан, таҳсин кардан, ҳамду сано гуфтан.

Гӯдарз замин бӯса дод, бар вай офарин кард ва берун омад шодмон. «*Таърихи Табарӣ*»

Ғазалҳои ширини ӯ дилнишин,
Сазад, гар ба табъаш кунӣ офарин. *Садри Зиё*

**ба (ё бо) офарин лаб кушодан** офарингӯӣ сар кардан, ба таҳсин шурӯъ намудан.

Ҳама лаб кушуданд бо офарин,
Зан аз хиҷлати хеш сар бар замин. *Савдо*

Марде лаб ба таҳсину офарини ӯ кушод, ба таъ-рифу тавсифи қасидаи ӯ пардохт. *Садри Зиё*

3. дуо; шукр.

Наёмад зи Яъқуб ҷуз офарин,
Ҷуз эзидпарастию ҷуз роҳи дин. *Фирдавсӣ*

**офарин гирифтан** таҳсин кардан; дуо гуфтан.

Гирифтанд бар шаҳриёр офарин,
Ки ёри ту бодо сипеҳри барин! *Низомӣ*

◇ **офаринро ба нафрин қиёс кардан** фарқ накардани неку бад, як хел донистани неку бад аз ғайри имтиёз.

Чӣ суд аст, к-ин қавми ноҳақшинос,
Кунанд офаринро ба нафрин қиёс? *Низомӣ*

**ОФАРИНАНДА** آفریننده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **офаридан; 2.** *д.* холиқ, ба вуҷуд оваранда; *кинoя аз* худо.

Ҳам ӯ офаринандаи рӯзгор,
Ба некӣ ҳам ӯ бошад омӯзгор. *Фирдавсӣ*

**ОФАРИНГАР** آفرین گر *ниг.* **офарингӯ(й).**

Ҷавону пир сазад офарингари ту, ки ту
Ба солу бахт ҷавонӣ, ба ақлу дониш пир. *Муиззӣ*

Ниҳод он рӯи хайолуд бар хок,
Абар шоҳ офарингар бо дили пок.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОФАРИНГӮ(Й)** آفرین گو(ی) санохон, ситоишгар, таҳсинкунанда.

... Ки бод офаринандаеро сипос,
Ки кард офарингӯйро ҳақшинос. *Низомӣ*

**ОФАРИНИШ** آفرینش **1.** хилқат, офаридан.

Банӣ-одам аъзои якдигаранд,
Ки дар офариниш зи як гавҳаранд. *Саъдӣ*

Бидон, ки тавоифи ҳукаморо дар мабдаи офариниши олам ихтилоф аст. *Аҳмади Дониш*

2. офаридашуда(ҳо), махлуқ(ҳо).

Офариниш нисори фарқи туанд,
Бармачин чун хасон зи роҳ нисор. *Саноӣ*

Офариниш ба он чи дармонад,
Офаринанда хуб медонад. *Бедил*

**ОФАРИНСАРОЙ** آفرین‌سرائی офарингӯӣ; мадху ситоиш кардан.

Бе офаринсароии булбул баҳору боғ
Пидром нест, гарчи чаман шуд баҳори Чин.
*Сӯзанӣ*

**ОФАРИНХОН** آفرین‌خوان *ниг.* **офарингӯ(й).**

Ба ҷон омаданд он сипоҳу меҳон,
Шуданд офаринхон ба шоҳи ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

Низомӣ чу давлат дар айвони ӯ
Шабу рӯз бод офаринхони ӯ. *Низомӣ*

**ОФАТ** *а.* آفت осеб, зиён, бало; дард.

Қадам бар бисоти салотин манеҳ ..., ки аз офат холӣ набувад. *Аттор*

Аз офати ишқ деҳ амонаш,
В-аз қайди ғаме чунон раҳонаш! *Шоҳин*

**офати жола** балои жола, зараре, ки аз жола ба кишту мева мерасад.

Шукуфта буд кунун нахли муддао к-имрӯз.
Чу ашки ман ба замин рехт офати жола. *Васлӣ*

**офат кашидан** зарар дидан, зиён кашидан; ◇ **офати ситораи думдор** осебе, ки гӯё аз таъсири ситораи думдор мерасад.

Аз офати ситораи думдор алҳазар,
Мисвоки зоҳид аз сару дастор мекашам. *Сайидо*

**офати харифӣ** хазонрезӣ.

Яъне ки гуле бад-ин латифӣ
Шуд раҳзанам офати харифӣ. *Ҷомӣ*

**офати ҷон** а) он чӣ боиси озори ҷон аст.

Сабр кун, эй дил, ки он бедоди ҳиҷрон бигзарад,
Роҳати тан чун ки бигзашт, офати ҷон бигзарад.
*Анварӣ*

Дӯстият мабод бо нодон,
Ки бувад дӯсти-ш офати ҷон. *Саноӣ*

б) маъшуқаи шӯхи ҷафокор.

Умр рафту кунун офати ҷоне дорам,
Гаштаам пир, вале ишқи ҷавоне дорам. *Ҳилолӣ*

Ё раб, ин партави хуршед зи кошонаи кист?
Ё раб, ин офати ҷон ҳамдаму ҳамхонаи кист?
*Махфӣ*

**ОФАТЗАДА** آفت‌زده **1.** зиёнрасида, зарардида; **2.** ба офатҳои табиӣ (аз қабили сел, тагарг, *малах* ва ғ.) дучоршуда (дар бораи кишт).

Ман дар ин мазраи офатзада ҳамчун гандум
Лаби ноне нагазидам, ки дилам чок нашуд.
*Мулҳам*

Бе рӯи туам ҷаннат гӯё ки ҳамемонад,
Ваҳшаткада маъвое, офатзада саҳрое. *Ҳоҷӣ*

**ОФИЛ** *а.* آفل пинҳоншаванда, нопадидгарданда; фонишаванда.

Ҳам хару харгир ин ҷо дар гиланд,
Ғофиланд ин ҷову он ҷо офиланд. *Румӣ*

**ОФИЯ** *а.* عافیه *ниг.* **офият.**

Умри ту бодо бекарон, суди ту бодо безиён,
Ҳамвора бодо ҷовидон дар иззу нозу офия. (1)
*Манучеҳрӣ*

**ОФИЯТ** *а.* عافیت **1.** тандурустӣ, саломатӣ, сиҳат.

Агарчи бар танам осори офият пайдост,
Ҳанӯз пайкон дар кунҷи сина пинҳон аст. *Муиззӣ*

**офият ёфтан** сиҳат шудан, саломат шудан.

Кардам дуо, ки ёбам аз ин ишқ офият,
Ошиқ бад-он шудам, ки дуо мустаҷоб нест.
*Адиб Собир*

2. *маҷ.* осудаҳолӣ, оромӣ, амонӣ.

Қадри офият касе донад, ки ба мусибате гирифтор ояд. *Саъдӣ*

Кас ба даври наргисат тарфе набаст аз офият,
Беҳ, ки нафрӯшанд мастурӣ ба мастони шумо.
*Ҳофиз*

3. *маҷ.* дурустшавӣ, ислоҳшавӣ.

Офият чашм мадор аз мани майхонанишин,
Ки дам аз хидмати риндон задаам, то ҳастам.
*Ҳофиз*

**аз офият гузаштан** аз бахри саломатӣ ва осудагӣ баромадан.

Ҳайф аст зи офият гузаштан,
Маҷнун шуда кӯҳу дашт гаштан. *Шоҳин*

**ОФИЯТКУШ** عافیت‌کش бархамзанандаи осоиш; беқарор-кунанда.

Бинозам он мижаи шӯхи офияткушро,
*Ки мавҷ мезанадаш обн нӯш бар сари неш.*
*Ҳофиз*

**ОФИЯТСӮЗ** عافیت‌سوز *ниг.* **офияткуш.**

Ғуломи ҳиммати он ринди офиятсӯзам,
Ки дар гадосифатӣ кимиёгарӣ донад. *Ҳофиз*

**ОФИЯТХОҲ** عافیت‌خواه ҷӯён саломатӣ, касе, ки осудагиро орзуманд аст.

Агар будӣ зи фазлаш офиятхоҳ
Суви зиндон қазо нанмудиаш роҳ. *Ҷомӣ*

**ОФИЯТҶӮ(Й)** عافیت جو(ی) *ниг.* **офиятхоҳ.**

Насиҳатам чӣ кунӣ, носеҳо, чу медонӣ,
Ки ман на муътақиди марди офиятҷӯям. *Ҳофиз*

**ОФОТ** *а.* آفات *ҷ.* **офат.**

Ҳазор гавҳари конӣ ба ҷайби дилбари мост,
Шитоб кун, ки зи таъхир беҳад офот аст.
*Шамси Табрезӣ*

Нигаҳ дорад шубон з-офоти гургон гӯсфандонро,
Тааддӣ дар диёри ҳокими одил намебошад.
*Сайидо*

**офоти осмонӣ** *киноя аз* осебҳои табиӣ, ки ба кишту кор мерасад, монанди гармсел, малах, жола ва ғ.

**ОФОҚ** *а.* آفاق *ҷ.* **уфуқ.**

Лек татбиқи анфусу офоқ
Менамояд дар ин муқаддима шоқ(қ). (3) *Бедил*

**ОФОҚБАНД** آفاق‌بند ҷаҳонгир; фарогирандаи олам.

Як хаёл аз илми ӯ кӯҳе бувад офоқбанд,
Як сиришк аз ҷуди ӯ абре бувад динорбор.
*Муиззӣ*

**ОФОҚГАРД** آفاق گرد ҷаҳонгард.

Асарҳои он шоҳи офоқгард
Надидам нигорида дар як навард. *Низомӣ*

**ОФОҚГАРДИДА** آفاق گردیده ҷаҳонгашта, ҷаҳондида; таҷрибакор.

Шунидам, ки марде муборакҳузур
Ба наздики шоҳ омад аз роҳи дур,
Ҳақоиқшиносе, ҷаҳондидае,
Ҳунарманде, офоқгардидае. *Саъдӣ*

**ОФОҚГИР** آفاق گیر мусаххаркунандаи ҷаҳон, ҷаҳонгир, оламгир.

Гурӯҳеш хонанд соҳибсарир,
Вилоятситон, балки офоқгир. *Низомӣ*

Бар сари ҳар поя, ки бурдам сарир,
Тоҷситон гаштаму офоқгир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОФОҚГУСТАР** آفاق گستر ҷаҳонро фарогиранда, ҳама ҷоро дарбаргиранда.

... Ки эй шоҳи офоқгустар ба адл,
Агар ман намонам, ту монӣ ба фазл! *Саъдӣ*

**ОФОҚӢ** آفاقی **1.** мансуб ба офоқ; **2.** хориҷӣ, берунӣ.

Ва амсоли офоқию анфусӣ дар нафс илқо мекунад. *Аҳмади Дониш*

**ОФРОЗА** آفرازه шӯълаи оташ, забонаи оташ, аланга.

Нарм гашта ба лусу лобаи ман,
Гарм гашта ба офрозаи ман. *Сӯзанӣ*

**ОФРӮЗА** آفروزه фатилаи чароғ, пилта.

Кунам зи оташи табъи ту офроза баланд,
З-офарини ту гар бошад офрӯзаи ман. *Сӯзанӣ*

**ОФРӮША||АФРӮША** آفروشه||افروشه **1.** ҳалвоест, ки аз орду асалу равған мепазанд.

Рафиқо, чанд гӯӣ ку нашотат,
Бинагрезад кас аз гарм офрӯша.
Маро имрӯза тавба суд дорад,
Чунон чун дардмандонро шинӯша. *Рӯдакӣ*

**2.** булғури гандум, гандуми нимкӯфта, ярма.

**ОФТОБ** آفتاب **1.** хуршед, шамс, меҳр; **офтоб афтодан** расидани нури офтоб.

Ба сарвақтам кучо афтад маҳе, к-аз шоми навмедӣ
Намехоҳад, ки дар вайронаи ман офтоб афтад.
*Осафӣ*

**офтоб додан** чизеро дар офтоб паҳн кардан барои хушконидан, ҳаво хӯронидан ва ғ.; **офтоб хӯрдан** аз нури офтоб баҳраманд шудан, дар офтоб истодан.

Бе доғи ишқ пухтагӣ аз дил тамаъ мадор,
Хом аст мевае, ки хӯрад офтоб кам. *Соиб*

**2.** *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

Ишқ мегӯяд, ки сӯз аз дил ҳиҷоби хешро,
То ба чашми ҷон бубинӣ офтоби хешро. *Ғиёсӣ*

*Ҷун коинот ҷумла ба бӯи ту зиндаанд,*
Эй офтоб, соя зи ман бармадор ҳам. *Ҳофиз*

**3.** *маҷ.* шароб, бода.

Дар ҷашни осмонваши ту рехта ба ноз
Соқии моҳрӯи ту дар соғар офтоб. *Анварӣ*

Равшандилон надида як заррае тафовут,
Аз офтоби гардун то офтоби соғар. *Бадри Чочӣ*

◇ **офтоби зард** а) офтоби вақти ғуруб; б) *киноя аз* поёни умр; марг.

Афтод бар офтоб гардам,
Наздик шуд офтоби зардам. *Низомӣ*

Дур аз ту гузашт рӯзи умрам,
Наздик шуд офтоби зардам. *Хоқонӣ*

**офтоби мағрибӣ** *киноя аз* теғ.

Зи ҳичлат офтоби машриқӣ шуд бар канор он дам,
Ки ӯро офтоби мағрибӣ зеби миён омад.
*Толиби Омулӣ*

**офтоби сари девор** (*ё* **кӯҳ**) *киноя аз* чизе, ки заволаш наздик шудааст; касе, ки умраш кам мондааст; **офтоби Яғмо** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Эй офтоби Яғмо, эй халлухинажода,
Ҳам турки моҳрӯй, ҳам моҳи ҳурзода. *Муиззӣ*

**офтоб ба гил (дар)андудан** *киноя аз* кӯшиши беҳуда кардан барои пинҳон доштани ҳақиқати ошкор.

Натавон бо хилофи ӯ будан,
Офтобе ба гил даранудудан. *Низомӣ*

**ба девор омадани офтоби** *касе* ба поён расидани умри касе, ба охир расидани зиндагонии касе, вафот ёфтан.

*Моҳи ман, баҳри худо, пеш марав бар лаби бом,*
*Қ-офтоби мани бечора ба девор омад.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба кӯҳ рафтани офтоби** *касе ниг.* **ба девор омадани офтоби** *касе.*

Яке салтанатрони соҳибшукӯҳ
Фурӯ хост рафт офтобаш ба кӯҳ. *Саъдӣ*

**бар сари бом омадани офтоб** рост шудани офтоб, сам турраъс; **гил бар офтоб андудан** *ниг.* **офтоб ба гил (дар)андудан.**

Қасе, к-ӯ бо ман андар илму ҳикмат ҳамсарӣ ҷӯяд,
Ҳамехоҳад, ки гил бар офтоби равшан андояд.
*Носири Хисрав*

***чун офтоб барафрӯхтан*** *ба хаяҷон омадан.*

Барафрӯхт он моҳ чун офтоб,
Фурӯ рехт бар гул зи наргис гулоб. *Низомӣ*

**ОФТОБА** آفتابه зарфе, ки ба он об андохта, дасту рӯй мешӯянд.

...Бузург шудани об андар офтоба, ки ӯро сабоҳа хонанд, то бишикофадаш. *Ибни Сино*

Ба дасташ дод заррин офтоба,
Қанизе аз паяш заркаш исоба. *Ҷомӣ*

**ОФТОБАКАШ** آفتابه‌کش ходиме, ки ба даст об мерезад, офтобадор, офтобачӣ.

Сарв бо қоматат сиёҳваше,
Ташти маҳ бо ту офтобакаше. *Низомӣ*

**ОФТОБГАРДИШ** آفتاب‌گردش *киноя аз* тамоми рӯи замин.

Расадат ба авҷ хубӣ, агар офтоб гардӣ,
Қи дар офтобгардиш чу тӯе дигар набошад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОФТОБГИР** آفتاب‌گیر **1.** соябон, чатр, шамсия.

Зи рӯи қадр ҷуз он офтобгир кӣ зад
Тапонча бар рухи хуршед соате сад бор. *Бадеъ*

Султон Баҳодур ... ишорат кард, то чатр ва офтобгири сафед ... бар сари вай муртафеъ сохт.
*«Таърихи Фаришта»*

**ОФТОБЗОР** آفتاب‌زار ҷои пур аз нури офтоб; пурофтоб.

**ОФТОБПАРАСТ** آفتاب‌پرست *1. гули баргзард, ки сари он* ҳамеша ба тарафи офтоб майл карда меистад ва аз донаҳои он равған мекашанд; **2.** гули кабуд, гули азрақ, нилуфар; *3.* касе, ки офтобро парастиш мекунад.

Ба парасторияш миён дарбаст,
Хуш бувад моҳи офтобпараст. *Низомӣ*

**ОФТОБПАРВАРД||ОФТОБПАРВАРДА** آفتاب‌پرورد|| آفتاب‌پرورده чизе, ки дар зери шуои офтоб бисьёр истодааст, дар офтоб парвариш ёфтааст.

**ОФТОБРУХ** آفتاب‌رخ хушрӯй, хушсимо, зебо.

Навиштааст ба рӯи бутон ба хатти ғубор,
Қи офтобрухон сайди хоксоронанд. *Соиб*

**ОФТОБРӮ(Й)** آفتاب‌رو(ی) **1.** ҷое, ки офтоб метобад ва гарм мекунад, офтобрӯя.

Дар мавсими зимистон Саъдӣ ду чиз хоҳад:
Бо рӯйофтобе дар офтобрӯе. *Саъдӣ*

*2. ниг.* **офтобрух.**

Аз партави ту хонаи ҳар кас мунаввар аст,
Эй офтобрӯ, моҳи тобони кистӣ? *Сайидо*

**ОФТОБСИМО** آفتاب‌سیما *ниг.* **офтобрух.**

Андар мақому маскан меҳри ту сохт равзан,
Қ-аз гу шавем равшан, эй офтобсимо!
*Шамси Табрезӣ*

**ОФТОБӢ** آفتابی **1.** мансуб ба офтоб 1; **2.** *ниг.* **офтобпарвард; 3.** дар офтоб хушк кардашуда; **4.** ба ранги офтоб, ниҳоят сурх; **офтобӣ кардан** сурх кардан.

Пур муқайяд ба тамошои худ, эй моҳ, мабош,
*Офтобӣ накунад оина симои туро. Соиб*

◊ **офтобӣ шудан** зоҳир шудан, ошкор гаштан, намудор шудан; равшан шудан.

Аз назокат баски дорад чеҳраи ӯ обу тоб,
Офтобӣ мешавад рангаш зи сайри моҳтоб. *Соиб*

**ОФТОБЧАБҲА** آفتاب‌جبهه *ниг.* **офтобрух.**

Эй офтобчабҳа, ки ноҳиди тираро
Дар гӯшаи ҳилоли дурафшон ниҳодаӣ...
*Бадри Чочӣ*

**ОХ** آخ *калимаи нидо* вой, оҳ, афсӯс (изҳори таассуф).

Ишқ оташи тезу ҳезуми тох манам,
Гар ишқ бимонад инчунин, ох танам. *Саффор*

**ОХИЗ** *а.* آخذ гиранда.

Ҳукми ту ба ҷинну инс нофиз,
Дасти ҳама мондаро ту охиз. *Ҳоҷӣ*

**ОХИР** *а.* آخر **1.** оқибат, фарҷом, поён, анҷоми кор, ниҳоят; хотима; *муқобили* **аввал 2.**

Охири шеър он кунам, ки аввал гуфтам:
Дер зиёд он бузургвор худованд! *Рӯдакӣ*

Охир бечора шуд ва аҳд кард, ки дигар ба касе тӯҳмат накунад. *Садри Зиё*

**охири кор** оқибат, ниҳоят, дар охир, охируламр.

Гаштаам дар ҷаҳону охири кор
Дилбаре баргузидаам, ки мапурс. *Ҳофиз*

Ба уммеди ризои хотири ёр
Ба сабр афтод кораш охири кор. *Ҳилолӣ*

**охир кардан** ба анҷом расондан.

Ҳар рӯз ба роҳи ваъдаи ту
Охир кунам интизорҳо. *Зуҳурӣ*

**охир шудан** тамом шудан, ба поён расидан.

Баски афсонаи ҳаҷри ту зи ҳад афзун аст,
Умр шуд охиру охир нашуд афсонаи мо. *Махфӣ*

**2.** дар мавриди савол, тасдиқ, амр, таъкид ва пурқувват кардани сухан ба ҷумла илова мешавад.

Охир, одамзодаӣ, эй нохалаф,
Чанд пиндорӣ ту пастиро шараф?! *Румӣ*

Бад-ӯ гуфтам, охир, туро бок нест?
Кушад заҳр ҷое, ки тарьёк нест. *Саъдӣ*

Ишқам зада онҷунон раҳи ақл,
Охир, нашиносам аз шабаҳ лаъл. *Шоҳин*

**ОХИРАТ** *а.* آخرت *д.* оламе, ки гӯё инсон баъд аз мурдан ба он мерафтааст, он дуньё, ҷаҳони дигар.

Ман ин мақом ба дуньёву охират надиҳам,
Агарчи дар паям афтанд халқи анҷумане. *Ҳофиз*

Аз дунъё ба охират чизе наметавон бурд.
*Аҳмади Дониш*

**ОХИРБИН** آخربین оқибатандеш, дурандеш, дурбин.

Дар паи ҳар гирья охир хандаест,
Марди охирбин муборак бандаест. *Румӣ*

**ОХИРБИНӢ** آخربینی оқибатандешӣ.

Масти ғафлат чашм бар маъшуқи чоҳ афкандаӣ,
Ҷоми охирбинӣ аз дасти нигоҳ афкандаӣ. *Нозим*

**ОХИРЗАМОН** آخرزمان *д.* замоне, ки гӯё наздик ба рӯзи қиёмат мебошад.

Аз он замон, ки фитнаи чашмат ба мо расид,
Эмин зи шарри фитнаи охирзамон шудам. *Ҳофиз*

Доси уфуқ ба дасти аҷал дода рӯзгор,
Хоҳад, ки қатъи мазраи охирзамон диҳад.
*Мушфиқӣ*

**пайғамбари охирзамон** *киноя аз* Муҳаммад, ки гӯё охирин пайғамбар будааст.

**ОХИРИН** *а.* آخرین пасин, вопасин.

Ғарқи ишқастам, ки ғарқ аст андар ин
Ишқҳои аввалину охирин. *Шоҳидӣ*

**ОХИРУЗЗАМОН** *а.* آخرالزمان *ниг.* **охирзамон.**

Хоқонӣ, аз замона ба фазли ту даргурехт,
Ӯро амон деҳ аз хатари охируззамон. *Хоқонӣ*

**ОХИРУЛАМР** *а.* آخرالامر дар охир, оқибати кор, саранҷом; ниҳоят.

Эшон илҳоҳ ва зории бисьёр карданд, муфид наёмад, охируламр даҳ тангаи дигар ваъда карданд. *Садри Зиё*

**ОХОЛ** آخال ҳар чизи афкандании ба мисли пӯчоқи мева, хасу хошок, хокрӯба; ахлот.

Аз бас гули маҷҳул, ки дар боғ бихандид,
Наздики ҳама кас гули маъруф шуд охол.
*Фаррухӣ*

**ОХТА** آخته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **охтан.**

Бо шамшерҳои охта дар миёни майдон тохтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Табъи ман — дашна, ҳадиси ту фасод аст, мабод
Дашнаи тези манат охта бар сар бошад. *Шоҳин*

**2.** овезон.

Мурғи даштӣ магар зи шохи баланд
Дида буд охта кадуе чанд. *Низомӣ*

**ОХТАН** آختن **1.** берун кардан, баровардан.

Бидон, эй падар, к-он ҷавонони ман,
Ки ҳастанд ҳамзоду ихвони ман,
Зи хона маро чун ба дашт охтанд,
Бараҳна ба ҷоҳам дарандохтанд. *Фирдавсӣ*

**2.** баркашидани теғ аз ғилоф.

Гаҳе охт бар Ҳинд шамшери азм,
Гаҳе сохт бар дашти Хоразм разм. *Ҷомӣ*

**берун охтан** берун кардан, баровардан; кашидан.

Қамонҳои туркӣ бияндохтанд,
Қабои набардӣ бирун охтанд. *Фирдавсӣ*

◇ **кина охтан** интиқом гирифтан.

Гар кина охтан зи адӯ расму одат аст,
Аз ғам сазад ба қуввати май кина охтан.
*Адиб Собир*

**ОХУНД** آخوند пешвои рӯҳонӣ, мулло; муаллим, устод.

Охундро аз истимои ин воқеа ҳеҷ тағьире дар вазъ воқеъ нашуда. *Аҳмади Дониш*

**ОХУНДӢ** آخوندی пешвоии рӯҳониён; муаллимӣ, устодӣ.

Домулло Ҳасан ба рутбаи охундӣ ва мударрисии мадрасаи Кукалтош мансуб буданд. *Садри Зиё*

**ОХУР** آخر||آخور **1.** ҷои махсус барои коҳ, ҷав ва алаф андохтан дар пеши чорпоён.

Харосу охуру хунба бибурданд,
Набуд аз ҷангашон бас чиз пинҳон. *Кисоӣ*

Имрӯз ба зери поям аспе, ки бувад
Чун фил бувад лӯк(к)а, чу фарзин каҷрав,
Пайваста ба Каҳкашон чаро месозад,
Ҳоҷат на ба охур аст ӯро, на ба ҷав. *Сайидо*

**2.** оғил, саисхона.

Ва он ҷо охурҳо сохта буданд ва иморат карда.
*Носири Хисрав*

Султон гуфт: Бирав, аз охур ҳар кадом асп, ки хоҳӣ бикушой. *Низомии Арӯзӣ*

◇ **охури гардан** *ниг.* **охура.**

Бизад бар охури гардан чунонаш,
Ки бигзашт аз бағал оби равонаш. *Низомӣ*

**охури чарб** *киноя аз* дастурхони пурнозу неъмат; ҷои серравған.

Тавсан аспи марғзорӣ, к-аз риёзат бозмонд,
Охури чарби муҳанно барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

**ОХУРА||ОХУРАК** آخره||آخوره||آخرک||آخورک *тиб.* устухони зери гардан ва болои сина, ҷанбари гардан.

**ОХУРБЕК** آخربیک||آخوربیک *ниг.* **охурсолор.**

Носируддин ... Улуғхонро, ки охурбеки подшоҳ ... шуда буд, назди шайх фиристод.
*«Таърихи Фаришта»*

**ОХУРСОЛОР** آخرسالار||آخورسالار мирохур, сардори саисхона.

Охурсолори хешро бихонд ва гуфт: Фалон аспро биёр! *«Таърихи Табарӣ»*

Шунидам, ки охурсолори подшоҳ Ғозон рӯзе тӯбраи коҳе аз деҳқоне ба ситам биситонд.
*«Хористон»*

**ОХУРЧӢ** آخرچی||آخورچی ходими саисхона, саис.

**ОХШИЧ||ОХШИГ** آخشیج||آخشیگ **1.** зид, мухолиф.

Куҷо ҷавҳаре чира шуд з-ин чаҳор,
Яке охшиҷаш бар ӯ баргумор. *Абӯшакури Балхӣ*

**2.** *маҷ.* унсур, ҳар як аз унсурҳои чоргона, ки иборат аз хоку обу боду оташ аст ва гӯё олам аз онҳо ба вуҷуд омадааст.

Охшиҷону гунбади даввор,
Мурдагонанд зиндагони хор. *Саноӣ*

Агар ҷаҳони хирад ҳониям, равост, ки ман
Ҳам охшиҷаму ҳам марказу ҳам арконам.
*Масъуди Саъд*

**чаҳор охшиҷ** чор унсур: хоку обу боду оташ.

Ахтару осмон камар бастанд,
Ба чаҳор охшиҷ пайвастанд. *Авҳадӣ*

**ОЧОР** I آچار **1.** сабзавоти ба сирка ё намак хобонда шуда; нонхӯриш, туршии иштиҳокушо.

Зи очорҳо ҳар чӣ бошад азиз,
Турунҷу биҳу нору норанҷ низ. *Низомӣ*
Чу очор аст лафзи форс дар хӯрд,
Ки бе очор чизе кам тавон хӯрд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**кӯзаи очор** кӯзае, ки дар он туршӣ мехобонанд ё нигоҳ медоранд.

Гар бубинам чеҳраи қозикалон,
Кӯзаи очор ояд дар назар. *Азиз*

**очор сохтан** туршӣ тайёр кардан.

Аксар мардум онро дар сирка ва намак андохта очор месозанд. «*Таърихи Фаришта*»

**2.** замкарда, дар ҳам омехта.

**ОЧОР** II آچار замини пасту баланд, замини ноҳамвор.

Ду гуна ҷой бошад саъбу душвор:
Яке дарьё, дигар очору кӯҳсор.
*Фахриддини Гурғонӣ*

**ОЧОР(И)ДАН** آچاردن\|آچاریدن **1.** очор ба хӯрок задан **2.** дар ҳам омехтан.

Дев аст ҷаҳон, ки заҳри қотилро
Дар нӯш ба макр мебиёчорад. *Носири Хисрав*

**ОШ** آش **1.** ҳар хӯроке, ки дар дег пухта шудааст.

На ҳамчу дег сияҳрӯ шавам зи баҳри шикам,
На даст кафча кунам аз барои косаи ош.
*Ибни Ямин*
Қисаи бештар аз кон кӣ шунид,
Қосаи гармтар аз ош кӣ дид?! *Ҷомӣ*

**оши палав** палав.

Онҳо оши палавро мутлақо ба масобаи моён пухта наметавонанд. *Садри Зиё*

**2.** палав.

[Амир] дигар рӯзе ба вакили харҷ фармуд: як табақ оши бетакаллуф дар вақти ифтор тайёр кун.
*Аҳмади Дониш*

**оши дампухт** оше, ки бо олави паст пухта шудааст; **оши кашкоб** оши ҷавин.

Дар замоне, ки чунин неъмати ҳар ҷинс хӯрӣ,
Оши кашкоб дар он ҳол ба хотир медор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**оши кӯҳнадам** палаве, ки аз вақти зарурӣ зиёдтар дам хӯрдааст; **оши ланҷ** палаве, ки ба он об зиёд андохта шудааст, палаве, ки биринҷаш мулоим шудааст.

Баковулон қасдан оше ланҷ ё кӯҳнадамро тайёр карда меоваранд. *Садри Зиё*

**оши суюқ** оши равон.

Аз боиси кӯфти роҳ табиати султони замон бар оши суюқ моил буд. «*Шаҳномаи Фарғона*»

**оши таъзия** оше, ки дар маросими азо ва мотам мепазанд; **оши хайр** зиёфати на чандон калон, ки боён барои фақирон бо нияти савоб медоданд, оши худоӣ.

Мешавад беқадр, ҳар кас мекунад гармӣ ба ғайр
З-он намедорад касе поси намак дар оши хайр.
*Ваҳид*

**оши хумор** оше, ки барои дафъи хумор мепазанд, оши туршу тунд; **ош-мош** таоми гуногун.

Чун шуд он ош-мош хӯрда равон,
Баргирифтанд косаҳо зи миён. *Ҷомӣ*

**ОШАМИДАН** آشمیدن *ниг.* **ошомидан.**

Хушдил шуду орамид бо ӯ,
Ҳам хӯрду ҳам ошамид бо ӯ. *Низомӣ*

**ОШИР** *а.* عاشر даҳум.

Сомин асту тосеъ аст афлокро курсию арш,
Ҳиммати ӯ аз баландӣ он ададро ошир аст.
*Муиззӣ*

Ва эшон ба ҳиммати тамом дар ошири муҳаррамулҳаром ба Миср даромаданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ОШИҚ** *а.* عاشق касе, ки шахсеро ё чизеро аз ҳад зиёд дӯст медорад, дӯстдоранда, дилбохта, меҳру муҳаббат баста.

Ҳеҷ кас ҳамчу манат ошиқи содиқ набувад,
Аз ту маъшуқ шудан бо ҳама лоиқ набувад.
*Сайидо*
Парвона, ки ошиқи чароғ аст,
Филҷумла ба дигаре фароғ аст. *Шоҳин*

**ошиқи муштоқ** ошиқи шефта, ошиқи шайдо.

Бале, бе рӯи ҷонон гар биҳишт аст,
Ба чашми ошиқи муштоқ зишт аст. *Ҷомӣ*

**ошиқи ғош** ошиқи ба дараҷаи ифрот расида, ошиқи гузаро, ошиқи шайдо.

Хештан пок дору бе пархош,
Ҳеҷ касро мабош ошиқи ғош. *Рӯдакӣ*

**ОШИҚБОДА** عاشقباده дӯстдорандаи машрубот, майпараст.

Чун сабӯ то ҳаст нам аз зиндагӣ дар пайкарат,
Дастгирӣ кун майошомони ошиқбодаро. *Соиб*

**ОШИҚБУНОГӮШ** عاشق‌بنا گوش дӯстдорандаи хубрӯён.

Надорад ҳусни хат чун ман ғуломи ҳалқадаргӯше,
Надорад сафҳаи даврон чу ман ошиқбуногӯше.
*Соиб*

**ОШИҚКУШ** عاشق‌کش он кӣ ошиқро бо нозу карашмаи худ азоб медиҳад.

Эй насими саҳар, оромгаҳи ёр куҷост?
Манзили он маҳи ошиқкуши айёр куҷост? *Ҳофиз*

**ОШИҚМАШРАБ** عاشق‌مشرب ошиқмизоҷ; ошиқпеша.

Биё, соқӣ, дар ин базми тарабхез
Мае дар ҷоми ошиқмашрабон рез. *Нозим*

**ОШИҚНАВОЗӢ** عاشق‌نوازی дӯстдорӣ; меҳрубонӣ, илтифот кардан ба ошиқ.

Кунун омад гаҳи ошиқнавозӣ,
Зи зулфи худ диҳам шабро дарозӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОШИҚНИГОҲ** عاشق‌نگاه касе, ки нигоҳи ошиқона дорад.

Дарьюзаи нигаҳ кунӣ аз ҳалқаҳои дом,
Оҳу надидаам зи ту ошиқнигоҳтар. *Соиб*

**ОШИҚОНА** عاشقانه **1.** *мансуб ба ошиқ.*

Ман қиссаи ошиқона гӯям,
Ҳошо ки ҷуз ин фасона гӯям. *Ҳилолӣ*

**2.** ошиқвор; аз рӯи дӯстӣ.

Итоби ёри париҷеҳра ошиқона бикаш,
Ки як карашма талофии сад ҷафо бикунад. *Ҳофиз*

**ОШИҚПАРВАРӢ** عاشق‌پروری *ниг.* **ошиқнавозӣ.**

Гар набошад завқи маъшуқӣ ба ошиқпарварӣ,
Хубрӯёнро ба сӯи ошиқон наззора чист? *Махфӣ*

**ОШИҚПЕША** عاشق‌پیشه дӯстдор, ишқварз, ошиқ.

Сурати мардон чӣ хоҳӣ, сирати мардон гузин!
Марди ошиқпешаро бо сурати айвон чӣ кор!
*Ҳофиз*

Марди ошиқпешаро девонагӣ тӯҳмат бувад,
Нур мебахшад муҳаббат дидаи идрокро. *Махфӣ*

**ОШИҚСИФАТ** عاشق‌صفت *ниг.* **ошиқпеша.**

Ҳусни ошиқсифатон ғайри гирифторӣ нест,
Ҳалқаи дом ба по зинати халхоли ман аст.
*Шоҳин*

**ОШИҚСУХАН** عاشق‌سخن сухандӯст; суханвар.

Сар намепечад ба тарки сар зи теғи обдор,
Ин қадар кас чун қалам ошиқсухан бошад чаро.
*Соиб*

Дар ин анҷуман кист ошиқсухан,
Ки ишқе наварзида бо шеъри ман?! *Зуҳурӣ*

**ОШИҚШИОР** عاشق‌شعار ошиқсифат, ба тазри ошиқона.

Бар танаш ҳарчанд биниӣ, нест ғайр аз лаъл доғ,
Менамояд хешро ошиқшиор ангуштарин. *Восифӣ*

**ОШИҚӢ** عاشقی ошиқпешагӣ, ишқварзӣ, дӯст доштан.

Агарчи ошиқию ишқ беҳтарин корест,
Бидон, ки бе рухи маъшуқи мо ҳаром бувад.
*Шамси Табрезӣ*

Ҳофиз, сабур бош, ки дар роҳи ошиқӣ
Ҳар кас, ки ҷон надод, ба ҷонон намерасад.
*Ҳофиз*

**ОШКОР||ОШКОРА||ОШКОРО** آشکار||آشکاره||آشکارا **1.** зоҳир, падидор, намоён; кушода, аён.

Бад-ин ошкорат бибин ошкор,
Ниҳонитро бар ниҳонӣ гумор. *Рӯдакӣ*

На ҳар кӣ ҳаст сухангӯй, ҳам сухандон аст,
Ба ошкора ҳамегӯям ин, на пинҳонӣ.
*Камоли Исмоил*

Саъдиё, чандон, ки медонӣ, бигӯй,
Ҳақ нашояд гуфтан илло ошкор! *Саъдӣ*

**2.** маълум, машҳур.

Оби ҳайвон дар ҷаҳон ошкор аст, аммо расидан ба сари он чашма душвор аст. *Яҳёи Себак*

**ошкор кардан** аён кардан, маълум кардан.

... Ки Ҳарроди Барзин бари шаҳриёр
Суханҳои пӯшида кард ошкор. *Фирдавсӣ*

Сӯзе, ки пинҳон доштам, ҳаҷри ту пайдо мекунад,
Табро ниҳон дорад касе, марг ошкоро мекунад.
*Мушфиқӣ*

**ОШКӮБ||ОШКӮБА** آشکوب||آشکوبه **1.** сақфи хона; бом; **2.** ҳар чинаи девор; похса; **3.** ҳар табақаи иморат, ошёна.

Бештар иморат панҷ ошкӯб ва шаш ошкӯб бошад ва оби хӯрданӣ аз Нил бошад. *Носири Хисрав*

Бар ошкӯби наҳустини дасти фикрати ман
Ба зери пой фалакро чу нардбон афканд.
*Камоли Исмоил*

**4.** *нуҷ.* ҳар табақаи осмон.

**ОШКӮХИДАН||АШКӮХИДАН** آشکوخیدن||اشکوخیدن лағжидан, лағжида афтодан.

Ошкӯхад бар замин ҳамвор-бар,
Ҳамчунон чун бар замин(и) душвор-бар. *Рӯдакӣ*

**ОШМОЛӢ** آشمالی чоплусӣ, хушомадгӯӣ, тамаллуқ.

Мекунад думлобаҳо, то устухоне мехӯрад,
Умри ӯ дар ошмолию хушомад меравад. *Шифоӣ*

**ОШНО** I آشنا шинос; дӯст, ёр, рафиқ; *муқобили* **бегона.**

Ман аз бегонагон ҳаргиз нанолам,
Ки бо ман ҳар чӣ кард, он ошно кард. *Ҳофиз*

Хубон ҳама душманманд, ҳаргиз
З-ин тоифа ошно надидем. *Шоҳин*

**ошно гирифтан** *касеро* ошно гаштан касеро; дӯст шудан бо касе.

Муллои ҳамсоя ҳар рӯз ... ҳавлоиро саною ситоиши бисьёр гуфтӣ ва худро бо ӯ дӯст ва ошно гирифтӣ. *Савдо*

**ОШНО** II آشنا шино, шиноварӣ, оббозӣ, оббурӣ.

Бар сари дарьё чу аз кохе камам дар ошно,
Бо гуҳар дар қаъри дарьё ошноӣ чун кунам?!
*Саноӣ*

**ошно кардан** шино кардан.

Ҳеч донӣ ошно кардан, бигӯ?
Гуфт: Не, аз ман ту саббоҳӣ маҷӯ. *Румӣ*

**ОШНОБЕЗОР** آشنابیزار касе, ки аз ёру дӯсти худ мегурезад.

Эй дил, дари бегонагӣ мезан, ки бовар мекунад,
Баҳри чӣ гардӣ ошно он ошнобезорро. *Зуҳурӣ*

**ОШНОБОЗӢ** I آشنابازی ҷӯрабозӣ, ошнопарварӣ.

**ОШНОБОЗӢ** II آشنابازی шиноварӣ, оббозӣ.

Ҳар рӯз шоҳ бар лаби ҳавз ба тамошо ҳозир шудӣ ва ба ошнобозии моҳиён ва ҳаракати заврақ хуш баромадӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ОШНОВАР** آشناور шиновар, оббоз, оббур.

Ба рег-андар ҳамешуд мард тозон
Чу дар ғарқоб марди ошновар. *Лабибӣ*

Ошновар шавад хирад дар хун,
Ҷон ба ҷон кандан афканад ба канор.
*Имодии Шаҳриёрӣ*

**ОШНОРӮ(Й)** آشنارو(ی) **1.** шинос, ошно; дӯст.

Дар ин аҳд аз вафо бӯе намондаст,
Ба олам ошнорӯе намондаст. *Хоқонӣ*

Рӯзу шаб овардаам дар маънии бегона рӯй,
Чун кунам, Соиб, надорам ошнорӯе дигар.
*Соиб*

**2.** *маҷ.* дилнишин, дилпазир.

Аз ин ошнорӯйтар достон
Писандида н-омад бари ростон. *Низомӣ*

Зи дил бирун наравад чашми ошнорӯяш,
Саре ба домани Маҷнун ниҳода оҳуяш. *Соиб*

**ОШНОӢ** آشنائی шиносоӣ; дӯстӣ; *муқобили* **бегонагӣ.**

Ёр бигзид бевафоиро,
Рафту бибрид ошноиро. *Камоли Хуҷандӣ*

**ошноии ағьёр** бо дигарон ошноӣ кардан.

Туро чӣ фоида аз ошноии ағьёр,
Ҷуз ин ки хотири ушшоқи худ биранҷонӣ.
*Шоҳин*

**ошнои сухан** суханшиносӣ, сухандонӣ.

Чароғи хилвати ҷон рӯшнои сухан аст,
Баҳори зиндадилон ошнои сухан аст. *Соиб*

**ошной додан** шиносондан, шинос кардан.

Эй рухат ошӯбу чашмат фитнаву зулфат бало,
Дил нигар, к-ӯ бо киёнам ошной медиҳад!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОШНОҲ** آشناه *ниг.* **ошно** II.

Ба дасти чапу рост кард ошноҳ,
Ба дигар зи душман ҳамеҷуст роҳ. *Фирдавсӣ*

**ошом** آشام *асоси замони ҳозираи* **ошомидан.**

**ОШОМ** آشام хӯрданӣ ва нӯшиданӣ.

Ба мулки Шом надҳам тори мӯят,
Надорам гарчи гоҳи шом ошом.
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

Шавҳари ман хоҳад омад, қадаҳи шир хоҳад овард ва хоҳад гуфт: Ин ошоми туст. *Ҷомӣ*

**ОШОМИДАН** آشامیدن нӯшидан, фурӯ бурдан, об хӯрдан.

Ҳар к-ӯ зи маи васлат як ҷом биёшомад,
То зинда бувад, ӯро хушьёр нахонад кас. *Анварӣ*

Сукурраро бардошт ваъба як дам биёшомид.
*Авфӣ*

**ОШПАЗ** آشپز касе, ки ҳунараш ош пухтан аст, таббох.

**ОШТИХӮРА** آشتی‌خوره зиёфате, ки ба муносибати оштӣ кардани ду кас ташкил мешавад.

Баъд аз он ба ҷавонон фармуданд ва ҳукм намуданд, ки шумоёнро бо вай оштӣ медиҳам ва оштихӯраро мо медиҳем ва саранҷом менамоем.
*Восифӣ*

**ОШТӢ** آشتی созиш, сулҳ; дӯстӣ.

Чу аз оштӣ шодӣ ояд ба чанг
Хирадманд ҳаргиз накӯшад ба ҷанг.
*Абӯшакури Балхӣ*

Подшоҳо, чакмани инъомро меҳтар надод,
Дар либоси назм бо ӯ гуфтугӯ хоҳад шудан.
Чун ба таври оштӣ чизе аз ӯ ҳосил нашуд,
Ҷанги чакман дар миёни мову ӯ хоҳад шудан.
*Мушфиқӣ*

**оштӣ додан** созиш кунондан, ба сулҳу сафо овардан.

Зи дуньё барам занги нодоштӣ,
Диҳам бодро бо чароғ оштӣ. *Низомӣ*

**оштӣ кардан** дӯст шудан, ба сулҳу сафо омадан.

Сазои ҷанганд инҳо, ки оштӣ карданд,
Нигар, ки акнун бо ман ҳаме итоб кунанд.
*Масъуди Саъд*

**ОШУР(О)** *а.* عاشور(ا) номи рӯзи 10-ӯми моҳи муҳаррам, ки рӯзи шаҳид шудани имом Ҳусайн аст ва аҳли дин (хусусан шеаҳо) дар ин рӯз мотам медоранд.

Ин ҳарб рӯзи ошуро буд, рӯзи одина буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ОШУФТАБАХТ** آشفته‌بخت бадбахт, бетолеъ.

Бад-ӯ гуфт, к-эй турки ошуфтабахт,
Бигардод аз ту ҳама тоҷу тахт! *Фирдавсӣ*

**ОШУФТАГӢ** آشفتگی **1.** парешонӣ.

Ошуфтагӣ зи ақл пазирад димоғи мо,
Фонус гирдбод шавад бар чароғи мо. *Соиб*

**2.** дилдодагӣ, ошиқӣ.

Эй ғамзада, тарки ин ҳавас кун,
Ошуфтагиат бас аст, бас кун! *Шоҳин*

**3.** девонагӣ, ҷунун.

Пас ошуфтагӣ бошаду аблаҳӣ,
Ки ангушт бар ҳарфи сунъаш ниҳӣ. *Саъдӣ*

**4.** хашму ғазаб.

Ниётӯс чун дид, б(и)андохт нон,
Зи ошуфтагӣ боз пас шуд зи хон. *Фирдавсӣ*

Мард ошуфту рафт бар сари ҷоҳ
Кард аз ошуфтагӣ дар об нигоҳ. *Бедил*

**ОШУФТАДИЛ** آشفته‌دل шӯрида; парешонхотир.

**ОШУФТАДИЛӢ** آشفته‌دلی шӯридаҳолӣ, парешонхотирӣ.

Ба навиштан натавон шеъри маро кард тамом,
Гарчи з-ошуфтадилӣ завқи сухан кам дорам.
*Шоҳин*

**ОШУФТАДИМОҒӢ** آشفته‌دماغی девонагӣ, парешонии ақл; молихӯлиёӣ.

Сӯхт шамъи ману ошуфтадимоғӣ бар ҷост,
Риштае нест ғами ӯ, ки зи по бикшоянд.*

**ОШУФТАКОР** آشفته‌کار шӯрида, музтариб, беқарор.

Ҳумои ҷигархастаи дилфигор
Парокандааҳволу ошуфтакор. *Хоҷу*

**ОШУФТАКОРӢ** آشفته‌کاری шӯридагӣ, изтироб, беқарорӣ.

Дило, боз ошуфтакорӣ макун,
Чу девонагон беқарорӣ макун! *Убайди Зоконӣ*

**ОШУФТАМАҒЗ** آشفته‌مغز шефта; мадҳуш; девонамизоҷ.

Дар нашот ошуфтамағзу дар мусибат хушдимоғ,
Нағма махмурона, аммо шеванам мастона аст.
*Толиби Омулӣ*

**ОШУФТАН** آشفتن **1.** ба изтироб афтодан, ба ҳаяҷон омадан; оташин шудан; хашмгин шудан, тезу тунд шудан.

Шуҷоъ он, ки дилро шикебо кунад,
Ба ошуфтан-андар мудоро кунад.
*Абӯшакури Балхӣ*

Шеваи шоҳ нест ошуфтан
В-андар ошуфтагӣ сақат гуфтан. *Ҷомӣ*

**2.** шефта шудан, дил додан, ошиқ гаштан.

Биёшуфт бар бандаи хештан,
На дил пок мондаст вайро, на тан. *Фирдавсӣ*

Лафзу маънӣ ба якдигар ҷуфт аст,
З-он хирад бар хаташ биёшуфтаст. *Саноӣ*

**ОШУФТАРӮЗ** آشفته‌روز бадбахт, бетолеъ.

Қӣ баркардат ин шамъи гетифурӯз?
Бигуфт, эй ситамгори ошуфтарӯз!.. *Саъдӣ*

**ОШУФТАРӮЗГОР** آشفته‌روزگار *ниг.* **ошуфтарӯз.**

Дасти навозише чу ба зулф ошно кунӣ,
Ғофил машав зи Соиби ошуфтарӯзгор. *Соиб*

**ОШУФТАСОМОН** آشفته‌سامان *ниг.* **ошуфтаҳол.**

На бам донад ошуфтасомон, на зер,
Ба овози мурғе бинолад фақир. *Саъдӣ*

**ОШУФТАХОТИР** آشفته‌خاطر парешонхотир; музтариб; хашмгин.

Боз илҳохро аз сар гирифтам ва ба тазьиқ кашидам, ошуфтахотир шуда, нафринкунон аз ҷои худ бархост. *Садри Зиё*

**ОШУФТАҲОЛ** آشفته‌حال парешонҳол, музтариб; шефта, бесару сомон.

Рӯи ту дар зери ниқоб аст, аз он
Қокули мушкини ту ошуфтаҳол. *Исмат*

Ба дасти зулфи ғаммозаш магар афтода мактубам,
Ки мурғи номабар аз кӯи ӯ ошуфтаҳол ояд.
*Сайидо*

**ОШУФТАҲОЛӢ** آشفته‌حالی парешонҳолӣ, изтироб; шефтагӣ.

Бизан, то зи ошуфтаҳолӣ раҳем,
Зи ташвиши беэътидолӣ раҳем. *Ҷомӣ*

**ОШУФТАҲУШ** آشفته‌هوش парешонхотир.

Бад-ӯ гуфтам: Эй ёри ошуфтаҳуш,
Шигифт омад ин достонат ба гӯш. *Саъдӣ*

**ОШЬЁН||ОШЬЁНА** آشیان||آشیانه **1.** лона, хонаи паррандагон.

Мург бо пар мепарад то ошьён,
Парри мардум ҳиммат аст, эй мардумон! *Румӣ*

Ҳавои боғи ҷаҳонро чу булбуле будам,
Ки буд гулшани садри ту ошьёнаи ман.
*Сайфи Исфарангӣ*

Мурғон дар ошьёна ба минқор хас баранд,
Ман чун равам ба хона, зи по хор мекашам.
*Сайидо*

**ошьёна бастан** хона кардан, лона мондан; **ошьён кардан** лона сохтан, хона кардан.

Кушода даҳонаш зи боди нафас,
Дар ӯ ошьён карда мӯру магас. *Савдо*

**2.** сақфи хона; ҳар қабати хона.

Ин раста аз мағриб ба машриқ рафта, дутарафа шаш ошьён иморати зарандуд дошт. *Аҳмади Дониш*

**ОШӮБ** آشوب шӯру ғавғо, фитна; бетартибӣ.

Чашмат ба ангези ситам, зулфат ба ошӯби бало,
Ё ғорати дин мекунад, ё роҳи имон мезанад.
*Исмат*

Миёни талабаи илм ва уламои мутабаҳҳири Бухоро ошӯбу ғавғо буньёд шуд. *Аҳмади Дониш*

**ошӯби ҷаҳон** (*ё* **замона**) *киноя аз* оламро ба изтироб оранда, фитнаангез, шурангез.

Дид дар кӯдакият пирею гуфт: Ин рӯзе
Фитнаи оламу ошӯби ҷаҳон хоҳад шуд. *Ҷомӣ*

Ошӯби замона дар замин шуд,
Дасти санаме дар остин шуд. *Шоҳин*

**бар сар ошӯб кардан** майна гиҷ кардан, гаранг кардан.

Хаёлаш чунон бар сар ошӯб кард,
Ки боми димоғаш лагадкӯб кард. *Саъдӣ*

**ОШӮББОР** آشوب‌بار фитнаангез.

Гар ин саҳмгин абри ошӯббор
Суи марзи Хоразм орад гузор ... *Ҳотифӣ*

**ОШӮБГУСТАР** آشوب‌گستر фитнаангез.

Чун мӯи зангияш сияҳу кӯтаҳ аст рӯз
Аз ишқи турки ҳиндуи ошӯбгустараш. *Хоқонӣ*

**ОШӮБИДАН** آشوبیدن шӯру ғавғо кардан, фитна барангехтан.

Биғуррад ҳамчу аждарҳо, чу бар олам биёшӯбад,
Бибарад оташу дуд аз миёни кому дандонаш.
*Носири Хисрав*

**ОШӮБКОР** آشوبکار фитнаҷӯ.

Эзид кучот баҳри ҳалоки ман офарид,
Эй офати дили ману ошӯбкори ман.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОШӮҒ** آشوغ шахси номаълум, ғайри маъруф.

Чӣ кунам аз ҷафои даҳр, ки ман
Ҳастам ошӯғ дар миёни шумо.*

**ОЮРАВ** آی‌ورو равуо, омадурафт, рафтуомад.

Сипанҷ аст гетӣ пур аз оюрав,
Куҳан шуд, яке дигар оранд нав. *Фирдавсӣ*

**ОЯ** *а.* آیه *нИг.* **оят.**

**ОЯНДА** آینده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **омадан;** **2.** мустақбал; *муқобили* **гузашта 2.**

Фикри рӯзи оянда кардаам зи сар берун,
Аз абад наметарсам, бим аз азал дорам. *Сайидо*

**ОЯТ||ОЯ** *а.* آیت||آیه **1.** нишон, аломат.

Эй, базмгаҳи ту сурати фирдавс,
В-эй, размгаҳи ту ояти маҳшар. *Масъуди Саъд*

Давлат агар давлати ҷамшедияст,
Мӯи сафед ояти навмедияст. *Низомӣ*

**оят будан** мумтоз будан, намуна ва ибрат будан.

Се канизак, ки ҳар як дар ҳусн ояте буданд, ҳозир омаданд. *Авфӣ*

**оят шудан** намуна ва ибрат шудан; овоза шудан, машҳур гардидан.

Дар ҷаҳон ояте шудаст рухаш,
Лек аз ҳоли хеш бехабар аст. *Анварӣ*

**2.** далел, ҳуҷҷат, бурҳон.

Чун чуну чаро хостаму ояти мӯҳкам,
Дар аҷз бипечиданд, ин кӯр шуд, он кар.
*Носири Хисрав*

Гуфт: Ман инҳо надонам, ҳуҷҷате,
Ки бувад дар пеши ом(м)а ояте. *Румӣ*

**3.** мӯъҷиза, каромат.

Амир Масъуд дар ин боб ояте буд ва ӯро дар ин боб дақоиқ бисьёр аст. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**4.** *д.* як фикра (ҷумла)-и Қуръон, ки мазмунеро пурра ифода мекунад.

Макун ба қавли рақибон дили маро маҷрӯх,
Ки ҳаст ояи махсус «Алҷурӯҳа қисос». *Шоҳин*

**ояти «Фатҳун қариб»** номи яке аз оятҳои Қуръон, ки барои фатҳу нусрат мехонданд.

Қатра ба дарьё расид, абр бирафт аз миён,
Ояти «Фатҳун қариб» сирри ҳақоиқ намуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ояи ҳиҷоб** ояи Қуръон дар бораи рӯ пӯшидани занҳо.

Андохтӣ ба чеҳраи пурнури худ ниқоб,
Нозил ба шаъни ҳусни ту шуд ояи ҳиҷоб.*

**ОЯТУЛКУРСӢ** *а.* آیة‌الکرسی *д.* номи ояте аз оятҳои Қуръон, ки барои муҳофизат аз балое ва дафъи тарсу ваҳм хонда мешавад, мас. пеш аз хоб.

Зи макру ҳилати ту хуфта нест эзиди пок,
Бихону нек биняндеш «Оятулкурсӣ». *Носири Хисрав*

**ОҒАНДА** آغنده *ниг.* **оганда.**

Дил зи меҳри ҷаҳониён канда
В-он гаҳ аз меҳри дӯст оғанда. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ОҒАР** آغر селроҳаи хушкида, ки баъд аз гузаштани сел дар ҳар ҷои он оби кӯлмак боқӣ мондааст.

Фарозаш пур аз хун чу кӯҳи табархун,
Нишебаш зи ашкам чу арғобу оғар. *Амъақ*

**ОҒАРДА** آغرده таршуда, намкашида.

Ба дард хост камаргоҳу пуштат аз таррӣ.
Ки пӯшиши забарини ту буд оғарда. *Сӯзанӣ*

**ОҒАШТА** آغشته *ниг.* **оғушта.**

**ОҒАШТАН** آغشتن *ниг.* **оғуштан.**

**ОҒИЛ** I آغل ҷое, ки дар дашту саҳро барои нигоҳ доштани гӯспандон ва дигар чорпоён месозанд; сутургоҳ, молхона.

**ОҒИЛ** II آغیل аз рӯи хашм бо гӯшаи чашм нигаристан.

**ОҒО** *т.* آغا калимае ки барои эҳтиром ва бузургдошт ба аввал ё охири номҳо илова карда мешавад; ҷаноб, соҳиб.

**ОҒОЗ** آغاز аввали ҳар чиз, ибтидо; нахуст.

Дар моҳи раҷаб. сол бар сесаду бисту панҷ дар Бухоро оташ афтод ва ҷумлаи бозорҳо бисӯхт ва оғози он аз дӯкони ҳарисапазе буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Модари даврон ба ҷои шир хунам доду рафт,
Метавон донист аз оғози кор анҷоми хеш. *Саидо*

**оғоз кардан** сар кардан, шурӯъ намудан.

Чу гетӣ дари равшанӣ боз кард,
Ҷаҳон бозии дигар оғоз кард. *Низомӣ*

**ОҒОЗИДАН** آغازیدن сар кардан, шурӯъ намудан, буньёд ниҳодан.

Намози шоми ғарибон чу гирья оғозам,
Ба мӯяҳои ғарибона қисса пардозам. *Ҳофиз*

Мани мискини саргардони беёр
Ба одат шеван оғозам дигар бор. *Убайди Зоконӣ*

**оғол** آغال *асоси замони ҳозираи* **оғолидан.**

**ОҒОЛ** I آغال фитнагарӣ, шӯрангезӣ.

Тарки оғолу фитнасозӣ кун,
Ҷомаи хулқи худ намозӣ кун!*

**ОҒОЛ** II آغال **1.** *ниг.* **оғил** I; **2.** хонаи занбӯр, занбӯрхона.

**ОҒОЛИДАН** آغالیدن бар якдигар шӯронидан, тез кардан, хусумат афкандан миёни ду нафар.

Бисьёр кас аз маздакиён Қубодро биёғолиданд, то Зармеҳрро бикушт. *«Таърихи Табарӣ»*

Бар оғолиданаш истез карданд,
Ба кина чун палангаш тез карданд. *Абӯшакури Балхӣ*

**ОҒОЛИШ** آغالش фитнагарӣ, шӯрангезӣ, иғвогарӣ.

Ман зи оғолишат натарсам ҳеч,
Гар ба ман шерро бароғолӣ. *Фароловӣ*

Хештан пок дору бепархош,
Рав, ба оғолиш андарун махрош. *Лабибӣ*

**ОҒОР** آغار нам, заҳ.

Ақиқвор шудаст он замин, зи баски зи хун
Ба рӯи дашту биёбон фурӯ шудаст оғор. *Унсурӣ*

Аз ҳар чӣ сабӯ пур кунӣ, аз зеру зи паҳлӯш
З-он чиз бирун ояду берун диҳад оғор. *Носири Хисрав*

**ОҒОРИДАН** آغاریدن **1.** нам кардан, тар кардан.

Пӯлод нам кай шаваду ширин,
Гарчи дар ангубинаш биёғорӣ. *Носири Хисрав*

Ба манзиле, ки фурӯд оям, аз фироқи рухат
Зи хуни дида замин сар ба сар биёғорам. *Низорӣ*

**2.** заҳидан, таровидан.

Хирадманде, ки неъмат хӯрд, шукри онш бояд кард,
Азеро к-аз сабӯи сирка ҷуз сирка наёғорад. *Носири Хисрав*

**ОҒУШ** آغوش *ниг.* **оғӯш.**

**ОҒУШТА** آغشته **1.** омехта; **2.** таршуда; олуда.

Фурӯ борам хун аз мижа чунон,
Қ-оғушта кунам сангро зи хун. *Ҳаккок*

Зи ман доман кашидӣ, баски рафтам бар сари кӯят,
Ба ашк олуда рухсору ба хун оғушта доман ҳам. *Мушфиқӣ*

**3.** *маҷ.* гирифтор, мубтало; **оғуштаи амр** мубталои коре.

Шоҳин оғуштаи амре ва гирифтори коре шуд, ки ночор бояд ҳамеша бо одамони мухолифи маслаки худ мусоҳиб шуда, бо ин ҷамоаи нархар дору мадор кунад. *Садри Зиё*

**оғуштаи нашъа** гирифтори нашъа, нашъаманд.

Зарифе оғуштаи нашъа буда, дар он маҷлис ҳозир буд. *Садри Зиё*

**ОҒУШТАН** آغشتن **1.** омехтан; **2.** тар кардан.

Заминаш ба оби зар оғуштаанд,
Ту гӯӣ дар он заъфарон киштаанд. *Низомӣ*

**ОҒӮЛ** آغول *ниг.* **оғил** II.

**ОҒӮШ** آغوش бағал, канор, бар.

Висоли давлати бедор, тарсамат, надиҳанд,
Ки хуфтаӣ ту дар оғӯши бахти хобзада. *Ҳофиз*

З-оғӯши падар канор карда,
Оворагӣ ихтиёр карда. *Шоҳин*

**як оғӯш** ба миқдори як бағал.

Ҳазор оғӯшро пур карда аз хор,
Як оғӯш аз гулаш ночида дайёр. *Низомӣ*

**дар оғӯш (бар)кашидан** дар бағал гирифтан, канор кардан.

Мебош чу хор ҳарба бар дӯш,
То хирмани гул кашӣ дар оғӯш. *Низомӣ*

Бар лаби об чун равад ҳушаш,
Зулфи мушкин кашад дар оғӯшаш. *Мушфиқӣ*

◇ **оғӯши бахр** *киноя аз* даруни бахр, қаъри баҳр.

Кӯҳро дил гашт сӯроху ба дарьё нам намонд,
Гавҳар аз оғӯши баҳру лаъл аз кон бурдаанд.
*Сайидо*

**ОҚ(Қ)** *а.* عاق касе, ки аз фармони падару модари худ баромадааст ва онҳоро ранҷонидааст, ба лаънати падар ё модар гирифторшуда; фарзанди саркаш, нофармон.

Ба ишқ чун ману чун хештан ба некӯӣ
Шунидаӣ, ки падар меҳрубону кӯдак оқ. *Муиззӣ*

Ба захми гурзи гов сари ӯро бар замин фиканда ва ба ҳабси фарзанди оқ дар қалъаи Истахр фармон дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**оққи абавайн** фарзанди саркаше, ки падару модар ӯро аз худ рондаанд, он касе, ки ба сабаби норозигии падару модар аз хона ронда шудааст, оқи падару модар.

**ОҚИБАТ** *а.* عاقبت поёни ҳар чиз; охири кор; ниҳоят, охируламр.

Оқибат гургзода гург шавад,
Гарчи бо одамӣ бузург шавад. *Саъдӣ*

Ба меҳр кӯш, Ҳилолӣ, ки оқибат чу ҳилол
Баландмартаба гардӣ, фалакмақом шавӣ. *Ҳилолӣ*

**оқибати кор** охируламр, ҳосили охирини амал.

Ман агар некам, агар бад, ту бирав, худро бош!
Ҳар касе он даравад оқибати кор, ки кишт.
*Ҳофиз*

**ОҚИБАТАНДЕШ** عاقبت‌اندیش касе, ки охири корро мулоҳиза карда, амал мекунад, дурандеш, дурбин.

Асири ишқ шудан чораи халоси ман аст,
Замири оқибатандеши пешбинон бин! *Ҳофиз*

Қасе, ки оқибатандешу дурбин бошад,
Муқаррар аст, ки аз худ ҳамеша бохабар аст.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ОҚИБАТБИН** عاقبت‌بین *ниг.* **оқибатандеш.**

Эй хунук чашме, ки ақл асташ амир,
Оқибатбин бошаду ҳибру қарир. *Румӣ*

**ОҚИБАТУЛАМР** *а.* عاقبت‌الامر *ниг.* **охируламр.**

Ҳар кӣ зи ушшоқ гурезон шавад,
Оқибатуламр парешон шавад. *Шамси Табрезӣ*

Оқибатуламр ин каминаро бо толибилмони дигар пеши мушорунилайҳ фиристоданд. *Восифӣ*

**ОҚИД** *а.* عاقد аҳду паймонкунанда (дар никоҳ).

Сарукори он зан нисбат ба оқид ва ғайра яксон аст. *«Таърихи Фаришта»*

**ОҚИЛ** I *а.* آقل камдиҳанда; сахтдаст; *муқобили* сахӣ.

Мабин ҳайати чархи гардон, ки бошад
Нуҷумаш гаҳе бозиву гоҳ оқил. *Ҷомӣ*

**ОҚИЛ** II *а.* عاقل хирадманд, доно, боақл.

Донанд оқилони ҷаҳон, к-ин кабӯтарон
Обу хӯриш ҳаме ҳама аз умри мо хӯранд. *Кисоӣ*

Бар хеш таъни мардум овард ҳеҷ доно,
Худро чу лоша дар гил афканд ҳеҷ оқил?
*Савдо*

**ОҚИЛА** *а.* عاقله *муаннаси* **оқил** II.

Парвезро ду духтар буд оқила, ин занро, ки духтари бузургтар буд, ба маликӣ бинишонданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

... Қ-эй оқила, ин чӣ ҳарзаҷӯшист?
Ханҷархӯрию ҷигарфурӯшист? *Шоҳин*

**ОҚО** *т.* آقا *ниг.* **оғо.**

**ОҚОЗОДА** آقازاده хоҷазода; калонзода.

[Ошное] гуфт: «Эй оқозода, ту куҷову ин ҷо куҷо?» Писари вазир аҳволи худро бозгуфт.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ОҚСАҚ(Қ)ОЛ** *т.* آقسقال **1.** мӯйсафед; **2.** калонтар, сардор, арбоб.

Ҳамаи аъён ва оқсақолони билоди он тарафи дарьё... тортуқҳои худро аз назари Шаҳруххон гузарониданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

Рӯзе зиёфате батакаллуф сар кард, амлокдор, раис ва амину оқсаққолонро даъват фармуд.
*Садри Зиё*

**ОҚСУНҚУР** *т.* آقسنقر **1.** бози сафед; **2.** *киноя аз* рӯз.

Чун қаросунқур гурезон шуд ба моҳ,
Оқсунқур дидбон баркард субҳ. *Хоқонӣ*

**ОҚӢ** عاقی саркашӣ, нофармонӣ.

Сулҳ кун бо ин падар, оқӣ биҳил!
То ки фарши зар намояд обу гил. *Румӣ*

**ОҚҚ** *а.* عاق *ниг.* **оқ(қ).**

**ОҲ** آه **1.** нафасе, ки дар мавриди дарду алам ва таассуф беихтиёр аз синаи кас мебарояд; **2.** *калимаи нидо* вой, ох (изҳори таассуф).

Оҳ аз ин ҷаври бад, замонаи шум,
Ҳама шодии ӯ ғамономеғ. *Рӯдакӣ*

**оҳи гарм** (ё **оташин**) оҳи пурсӯзу гудоз, оҳи аламнок.

Аз оҳи гарм сӯхт Ҳилолию кас нагуфт,
Дуде, ки бар фалак шуда, аз хокдони кист!
*Ҳилолӣ*

Шаб то саҳар оҳи оташин дошт,
То он ки ҷунуни ӯ бар ин дошт. *Файзӣ*

**оҳи сард** оҳи ҳасратнок; **оҳи хунин** *ниг.* **оҳи гарм.**

Дилеву сад ҳазорон оҳи хунин,
Зи ҳад бигзашт, алҳақ, мотами дил. *Анварӣ*

**оҳи шӯълапарвар** *киноя аз* оҳи пурсӯз, оҳи бодарду алам.

Бад-ин сон дошт оҳи шӯълапарвар,
Ки охир то чӣ ин нахлаш диҳад бар. *Ҳозиқ*

**оҳи ҷигарсӯз** *ниг.* **оҳи гарм.**

Марав, к-аз синаам оҳи ҷигарсӯз
Барояд ҳамчу дуд аз роҳи равзан. *Ҳофиз*

**оҳ задан** оҳ кашидан, оҳу воҳ кардан.

Бас оҳ задем чун Фиғонӣ,
Фарьёдрасе намонд моро. *Бобо Фиғонӣ*

Ба меҳри ӯ гиребон чун саҳаргоҳ
Бизан чоку бирез ашку бизан оҳ! *Ҳозиқ*

**оҳ кашидан** аз шиддати дарду ҳасрат нафаси чуқур баровардан.

Ҳар шаб, ки маҳ барояд, оҳе кашам, ки ё раб,
Он маҳ чаро зи хона шабҳо намебарояд?
*Мушфиқӣ*

◇ **оҳ дар сина** (ё **ҷигар**) **шикастан** *киноя аз* нигоҳ доштани оҳ, худдорӣ кардан аз оҳу вой.

Шудаст синаи ман ҳамчу теғи ҷавҳардор,
Зи баски оҳ шикастаст дар ҷигар моро. *Соиб*

Дар сина шикастан оҳ пур мушкил нест,
Бечора касе, ки гирья дар дида шикаст. *Зуҳурӣ*

**оҳ дар ҷигар надоштан** *киноя аз* бисьёр фақир будан.

Он пири гушнаро, ки набуд оҳ дар ҷигар,
Оруғи имтило занад акнун зи хони шукр.
*Камоли Исмоил*

**ОҲАК** آهک ҷисми сафеде, ки аз пухтани сангоҳак дар кӯраҳои махсус пайдо мешавад.

Ба даст оҳаки тафта кардан хамир
Беҳ аз даст бар сина пеши амир. *Саъдӣ*

**оҳаки кушта** оҳаки обрасида, ки дар сохтмон ва ғ. ба кор меравад.

**ОҲАН** آهن **1.** филиззи сахт, ки аз гудохтаи он асбоби гуногун месозанд.

Ахгар ҳам оташ аст, валекин на чун чароғ,
Сӯзан ҳам оҳан аст, валекин на чун табар. *Асҷадӣ*

Агар мешуд маро аз зар дами гарм,
Дили чун оҳанаш месохтам нарм. *Сайидо*

**2.** шамшер, теғ.

Суханҳои бадаш таълим карданд,
Ба зар ваъда, ба оҳан бим карданд. *Низомӣ*

**3.** занҷир.

Ба оҳан бибастанд пои Қубод,
Зи фарру нажодаш накарданд ёд. *Фирдавсӣ*

Ба оҳани гарон вайро бубастанд ва суфе сахт дурушт вайро бипӯшониданд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

◇ **оҳани гов** (*ё* **ҷуфт**) афзори махсуси нӯгтези пахни оҳанӣ, ки ҷуфтронон бо он замин шудгор мекунанд; **оҳани ҳиндӣ** *киноя аз* шамшер, теғ.

Пас даре кардам аз сангу дар афзоре,
Ки бад-ӯ оҳани ҳиндӣ накунад коре. *Манучеҳрӣ*

**оҳани ҷуфт** *ниг.* **оҳани гов; оҳани сард** (*ё* **афсурда) кӯфтан** *киноя аз* кори бенатиҷа кардан.

Оҳани афсурда мекӯбад, ки ҷаҳд
Бо қазои осмонӣ мекунад. *Саъдӣ*

Иштиғол ба тасхири ин ҳисор ... оҳани сард кӯфтан аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**ОҲАНГ I** آهنگ **1.** *мус.* нағма, наво, соз.

Биё, мутрибо, з-он ки вақти навост,
Бизан ин наворо дар оҳанги «Рост». *Ҷомӣ*

Муғаннӣ, зи оҳанги най ёд кун,
Тарабро зи қайди ғам озод кун! *Бедил*

**оҳанги ҷарас** овози зангӯлаи уштурҳои корвон.

Чу оҳанги ҷарас рахти сафар банд,
Қамар, чун нолаи най, хезу барбанд. *Ҳозиқ*

**2.** равиш, тарз, тариқ.

Чӣ бад кардам ба ту, эй шӯх дилбар,
Ки маҳзунам бад-ин оҳанг дорӣ?! *Ҳаккок*

◇ **оҳанги самоъ** хониши хонақоҳӣ, талқини зикри сӯфия.

Дар завоёи тарабхонаи Ҷамшеди фалак
Арғунун соз кунад Зӯҳра ба оҳанги самоъ. *Ҳофиз*

**ОҲАНГ II** آهنگ ният, қасд, майл, ирода.

Ба кирдори шер аст оҳанги ӯй,
Напечад касе гардан аз чанги ӯй. *Фирдавсӣ*

**оҳанг кардан** а) майл кардан, рағбат кардан, қасд кардан.

Гар дидаи дилам кунад оҳанги дигаре,
Оташ занам дар он дилу дида барорамат. *Ҳофиз*

Вақти он кас хуш, ки сӯи дайри ишқ оҳанг кард,
Хешро аз Каъба берун чун шарори санг кард.
*Шавкат*

б) ҳуҷум овардан.

Эшон ҳама оҳанги ӯ карданд ва ӯро аз масҷид берун карданд. «*Таърихи Табарӣ*»

**оҳанги гурез кардан** қасди гурез кардан, азми фирор кардан.

Овардаанд, ки сипоҳи душман бисьёр буд ва инон андак ва ҷамоате оҳанги гурез карданд. *Саъдӣ*

**оҳанги парвариш кардан** майл кардан, рағбат намудан ба хӯрок ва нӯшокӣ.

Чун ба андозае хӯриш хӯрдем,
Ба май оҳанги парвариш кардем. *Низомӣ*

**оҳанги хун овардан** *киноя аз* қасди куштор кардан.

Чу шамшер оҳанги хун оварад,
Зи санг обу оташ бирун оварад. *Низомӣ*

**оҳанги ҷанг доштан** қасди ҷанг доштан, майли ҷанг доштан.

Баргашт чарх аз мани бечора, чун кунам,
В-оҳанги ҷанг дораду патьёра, чун кунам! *Кисоӣ*

**ОҲАНГ III** آهنگ канори суфа, ҳавз ва ғ.

Зи бенавоӣ ҷое расидаам, ки маро
Масофатест зи оҳанги суффа то парда.
*Камоли Исмоил*

**ОҲАНГАР** آهنگر ҳунарманде, ки аз оҳан афзорҳои гуногун (ҳамчун теша, табар, дос ва ғ.) месозад.

Яке безиён марди оҳангарам,
Зи шоҳ оташ ояд ҳаме бар сарам. *Фирдавсӣ*

Аз ин дам, ки карданд оташгарон,
Дами гарм доранд оҳангарон. *Сайидо*

**ОҲАНГАРӢ** آهنگری шуғл ва кори оҳангар.

Маро нест з-оҳангарӣ нангу ор,
Хирад бояду мардӣ, эй бодсор! *Фирдавсӣ*

**ОҲАНГУЗОР** آهنگذار оҳанбур, оҳаншикоф.

Бигуфташ: Бад-ин теғи оҳангузор
Ба кина барорам аз эшон дамор. *Фирдавсӣ*

**ОҲАНДИЛ** آهن دل **1.** сахтдил, сангдил, бераҳм.

Қадом оҳандилаш омӯхт ин оини айёрӣ,
К-аз аввал чун бирун омад, раҳи шабзиндадорон зад. *Ҳофиз*

**2.** қавиирода; шердил, нотарс.

Мард, ки оҳандилу рӯинтан аст,
Не зиреҳаш ҳоҷату не ҷавшан аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ОҲАНДИЛӢ** آهن دلی қавииродагӣ; шикебоӣ, босабрӣ.

Гуфтам: Оҳандилӣ кунам чанде,
Надиҳам дил ба ҳеҷ дилбанде. *Саъдӣ*

**ОҲАНИН** آهنین **1.** аз оҳан сохташуда.

Бозест тири ӯ, ки ба минқори оҳанин
Дар разм ҷони шердилонро шикор кунад. *Анварӣ*

Бо сияҳдил чӣ суд гуфтани ваъз,
Наравад мехи оҳанин дар санг. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* сахт; қавӣ, пурзӯр.

Рухам чу зар шуду он дил, ки оҳанин дорӣ,
Аҷаб набошад, агар майл сӯи мо накунад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **оҳанин курсӣ** сандони оҳангарӣ; **оҳанин роҳ** роҳи оҳанин, зинапояи оҳанин.

Бароросm Нӯшоба даргоҳро,
Ба зар даргирифт оҳанин роҳро. *Низомӣ*

**ОҲАНИНА** آهنینه *ниг.* **оҳанин** 1.

Ба даймоҳ ар эдун, ки хоҳад худой,
*Бипӯшам ба разм оҳанина қабой. Дақиқӣ*

**ОҲАНИНДИЛ** آهنین دل *ниг.* **оҳандил.**

Саъб оҳаниндил асту нахоҳад ҳаме дилаш,
То шодие бад-ин дили андӯҳгин диҳад. (1)
*Адиб Собир*

**ОҲАНИНПАНҶА** آهنین پنجه боқувват, зӯрманд.

Яке оҳанинпанҷа дар Ардабил
Ҳамебигзаронид белак зи бел. *Саъдӣ*

**ОҲАНИНРОЙ** آهنین رای сахтирода, қавирода.

Гуфтам: Сухани ту ҳаст бар ҷой,
Эй оинарӯю оҳанинрой!
Лекин чӣ кунам, ҳаво дуранг аст,
Андеша фароху сина танг аст. *Низомӣ*

**ОҲАНИНЧАНГОЛ** آهنین چنگال *ниг.* **оҳанинпанҷа.**

Сустбозу ба ҷаҳл мефиганад
Панҷа бо марди оҳанинчангол. *Саъдӣ*

**ОҲАНРАБО** آهن ربا ҷисме, ки оҳан ва дигар филиззотро ба худ мекашад, миқнотис.

Гирди фано гардад ҷони фақир
Бар масали оҳану оҳанрабо. *Шамси Табрезӣ*

**ОҲАНХО(Й)** (آهن خا(ی *киноя аз* аспи саркаши пурзӯр.

Ва ғуломро низ бар аспи дигари бодпаймо, оҳанхо, барқнамо ... савор кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ОҲАНӢ** آهنی *ниг.* **оҳанин.**

Барафроштам гурзи сесадманӣ,
Барангехтам бораи оҳанӣ. (2) *Фирдавсӣ*

Ба санги тафриқа хоҳад хароб гашт, оре,
Бинои қасри адӯ, гарчи оҳанӣ бошад. (1) *Шодӣ*

**ОҲАНЧИДАН** آهنجیدن кашидан; берун кардан.

Гуфт: Фардо ништар орам пеши ту,
Худ биёҳанҷам ситем аз реши ту. *Рӯдакӣ*

Хуб гуфтан пеша кун бо ҳар касе,
К-ин бирун оҳанҷад аз дил бехи кин. *Носири Хисрав*

**ОҲАНҶОМА** آهن جامه тунукае, ки барои маҳфуз нигоҳ доштани сандуқ ва ғ. ба рӯи онҳо зада мешавад.

**ОҲАР** آهر *ниг.* **оҳор.**

**ОҲАРМАН** آهرمن *ниг.* **аҳриман.**

**ОҲЕХТАН||ОҲИХТАН** آهیختن||آهختن *ниг.* охтан.

Расул ... шамшери оҳехта дар даст дошт ва аз паси эшон менигарист ва теғро меҷунбонид. (2)
*«Таърихи Табарӣ»*

Зи оҳихтани теғҳо аз ғилоф
Кӯҳи Қофро дар дил афтод коф. (2) *Фирдавсӣ*

Чу тир аз захмгаҳ оҳехт берун,
Нишона буду тир он ҳар ду пурхун. (1)
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОҲИДАН** آهیدن оҳ кашидан.

Оҳид, ки ин матоъ бурдаст
Маҳбубаки шӯхи хурдакаксол. *Саздо*

**ОҲИН** آهین *ниг.* **оҳан.**

Ва ин ҳамаро ба олот ҳоҷат афтод, аз чӯб ва оҳин ва пӯст ва ғайри он (1). *«Кимиёи саодат»*

**ОҲИСТА** آهسته **1.** ором, секин; бешитоб.

Раҳрав он нест, ки гаҳ тунду гаҳ оҳиста равад,
Раҳрав он аст, ки оҳиставу пайваста равад.
*Имоди Фақеҳ*

Ҳазрати охундро қувваи босираашон камтар буд, [меҳмонон] оҳиста ҷойро ба тахти бӯрьё мерехтанд. *Садри Зиё*

**оҳиста гуфтан** ором ва бешитоб гап задан; бо овози паст сухан кардан.

Меравӣ тунду дуогӯён зи дунболи туанд,
Во, ки меранҷӣ, агар оҳиста мегӯем мо. *Мушфиқӣ*

**2.** кам-кам, рафта-рафта, тадриҷан.

Аввал чароғ будӣ, оҳиста шамъ гаштӣ,
Осон фаро гирифтам, дар хирман уфтодӣ. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* нарм, ҳалим.

Абҳар шаҳракест ба бари кӯҳ ниҳода ва бо обҳои бисьёр, ҷое бисьёркишт ва мардумоне оҳиста.
*«Худуд-ул-олам»*

Бас оҳиставу чобуку бихраданд,
Зи Канъон ба уммеди бор омаданд. *Фирдавсӣ*

**оҳиста-оҳиста** секин-секин, суст-суст.

Ба соғар нақл кард аз хум шароб оҳиста-оҳиста,
Баромад аз паси кӯҳ офтоб оҳиста-оҳиста. *Соиб*

**ОҲИСТАГӢ** آهستگی **1.** оромӣ; сустӣ, бешитобӣ; мулоимат.

Бувад расму оини марди далер,
Ки орад ба оҳистагӣ шер зер. *Фирдавсӣ*

Ба оҳистагӣ кори олам барор,
Ки дар кор гармӣ наёяд ба кор. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* ҳилм; бурдборӣ.

Биёбӣ зи ман шарму оҳистагӣ,
Агар шармгин марду оҳистаӣ. *Носири Хисрав*

**оҳистагӣ кардан** саросема нашуда фикру андеша кардан.

Ба ақл ар на оҳистагӣ кардаме,
Ба гуфтори хасмаш биёзурдаме. *Саъдӣ*

**ОҲИСТАКОР** آهسته کار сусткор, бешитоб; ба таанӣ коркунанда.

Яке гуфташ, ки бас оҳистакорӣ,
Бад-ин оҳистагӣ бар ҳар чӣ дорӣ?
Чӣ дорам, гуфт, дил пурпеч дорам,
Агар ин ҳар бияфтад, ҳеч дорам. *Аттор*

**ОҲИСТАРАВ** آهسته رو **1.** он кӣ ба оромӣ ва бешитоб роҳ меравад; **2.** танбал, коҳил.

**ОҲИСТАРОЙ** آهسته رای доно, донишманд, пурдон.

**ОҲИСТАСУХАН** آهسته سخن он кӣ ба овози паст ва ором гап мезанад.

**ОҲИСТАХӮ(Й)** (آهسته خو(ی ором; бурдбор, пуртоқат.

Ҳам оҳуфағанд асту ҳам тезтак,
Ҳам оҳистахӯй асту ҳам тезгом. *Фароловӣ*

**ОҲИХТАН** آهختن *ниг.* **оҳехтан.**

**ОҲМАНД** آهمند дурӯғгӯй.

Қафаш сӯхтӣ, гар будӣ оҳманд,
Агар рост будӣ, накардӣ газанд. *Асадӣ*

**ОҲОД** *а.* آحاد *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **аҳад.**

Миёни зумраи акронам аз инояти маҳз
*Ту кардӣ авҳад аз он пас ки будам аз оҳод.* (2)
*Заҳири Форьёбӣ*

**2.** *маҷ.* ягона, мумтоз.

Бар тахтаи сидқ будӣ оҳод,
З-он аввали авлиёт ҷӯям. *Хоқонӣ*

**ОҲОДУННОС** *а.* آحادالناس одамони оддӣ, авом.

Тоифае аз сиқоти Бағдод ҳикоят кунанд, ки Ибни Имрон аз ҷумлаи оҳодуннос буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ОҲОР** آهار моддае, ки аз гарди орди гандум, ҷуворимакка ва ғ. барои шах ва ҷилодор шудани матоъ тайёр мекунанд; **оҳор додан** оҳор молидан, оҳор задан.

Савор буд бар аспон чу шер бар сари кӯҳ,
Пиёда ҷумла ба хун дода ҷомаро оҳор. *Имора*

Мондаам дар кӯи ӯ карбос, ҳар дам меравам,
Ман зи як сӯ медиҳам оҳор, ӯ таҳ мекунад. *Сайидо*

**ОҲОРДОДА** آهارداده оҳорзада, оҳормолида, оҳорнок.

Чу карбоси оҳордода ба хун
Замин шуд зи хуни ялон лолагун.
*«Фарҳанги Ӯбаҳӣ»*

**ОҲУ I** آهو **1.** ҳайвони гиёҳхӯри подарози тездав, ки бо зебоии чашм ва хушрафторӣ машҳур аст.

Оҳуи кӯҳӣ дар дашт чӣ гуна давадо,
Ӯ надорад ёр, бе ёр чӣ гуна равадо?
*Абӯҳафси Суғдӣ*

Маҷнун чу бидид оҳуе маст
Хӯрдаст наҳиби сахт аз шаст... *Шоҳин*

**2.** *киноя аз* чашм, дидаи зебо.

Вақти шикори дил аст оҳуи ту шергир,
Гашта гурезон чу шер з-ин дили оташфишон.
*Сайфи Исфарангӣ*

Ду маст оҳуи худро то саҳаргоҳ
Чаронидӣ ба боғи ҳусни он моҳ. *Ҷомӣ*

**оҳуи мардумшикор** *киноя аз* чашми маъшуқа.

Ба ғамза оҳуи чашмат шикори мардум кард,
Кӣ дид оҳуи мардумшикор бехтар аз ин! *Ҳилолӣ*

◇ **оҳуи заррин** а) *киноя аз* офтоб; б) *киноя аз* суроҳии тилло, ҷоми заррин; **оҳуи мушкин** а) *ниг.* **оҳуи Чин;** б) *киноя аз* маъшуқа.

Ё раб, он оҳуи мушкин ба Хутан боз расон!
В-он сиҳӣ сарви равонро ба чаман боз расон!
*Ҳофиз*

**оҳуи тавсан** *киноя аз* аспи тундрафтор, аспи шӯх ва саркаш.

Баромад бар оҳуи тавсан далер,
Чу хуршеди рахшанда бар пушти шер.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**оҳуи тотор** (*ё* **татор** ) *ниг.* **оҳуи Чин.**

Макун айбам зи хун хӯрдан дар ин дашт,
Ки коромӯзи оҳуи тоторам. *Ҳофиз*

**оҳуи фалак** (*ё* **ховарӣ**) *киноя аз* офтоб; **оҳуи Хутан** а) *ниг.* **оҳуи Чин;** б) *киноя аз* офтоб; **оҳуи Чин** оҳуе, ки дар кӯҳистони Чин (Туркистони Чин, Қошғар, Хутан) зиндагонӣ мекунад ва аз нофаш моддаи хушбӯе мегиранд.

Оҳуи Чинро кашад пои таваҳҳуш ба дом
Силсилаи турраи ғолияафшони ӯ. *Шоҳин*

**оҳуи ҳарам** оҳуе, ки дар атрофи Қаъба зиндагӣ доштааст ва аз ҷиҳати эҳтироми Қаъба онро шикор намекардаанд.

Чашми масти ту ба оҳуи ҳарам мемонад,
Хати сабзи ту ба райҳони Ирам мемонад. *Шоҳин*

**оҳу гузашт** фурсат аз даст рафт, вақт рафт.

Чун ҷавонӣ гашт тай, кори ҷавонӣ ҳам макун,
*Ранҷи беҷо мебарӣ, эй бехабар, оҳу гузашт.*
*Муҳсини Таъсир*

**ду оҳуи сайёд** *киноя аз* ду чашми ҷозибадори маҳбуба.

Ду оҳуи сайёдаш аз бода маст,
Зи ҷоми палангафкан афтода маст. *Хоҷу*

**оҳуи ланг гирифтан** забунгирӣ кардан, бо нотавон зӯрӣ кардан; ноинсофӣ кардан.

Бувад масофи ту, эй чарх, бо шикастадилон,
Ҳамеша шери ту оҳуи ланг мегирад. *Соиб*

**оҳуи ногирифта бахшидан** *киноя аз* чизи ба даст надаромадаро бахшидан, бахшиши бардурӯғ кардан.

Фиристода гуфт: Эй худованди Рахш,
Ба дашт оҳуи ногирифта мабахш. *Фирдавсӣ*

**ба оҳу савор шудан** *киноя аз* тез давидан.

Чун масти ман савор ба азми шикор шуд,
Шер аз паи гурез ба оҳу савор шуд. *Салим*

**ОҲУ II** آهو айб, нуқсон; хато.

Валекин набинад кас оҳуи хеш,
Туро равшан ояд ҳаме хӯи хеш. *Фирдавсӣ*

Оҳукушӣ оҳуи бузург аст,
Он кас, ки на одамист, гург аст. *Низомӣ*

**ОҲУБАРА** آهوبره бачаи оҳу, оҳубача.

Ногоҳ аз тарафе галаи оҳу пайдо шуд ва оҳубарае дар он миён буд. *«Таърихи Фаришта»*

Оҳубара, аз падар чӣ дидӣ,
Ман гург наям, чаро рамидӣ?! *Шоҳин*

**ОҲУБАЧА** آهوبچه *ниг.* **оҳубара.**

В-оҳубачагон ба хайру хубӣ
Пеши қадамаш ба пойкӯбӣ. *Ҷомӣ*

**ОҲУВОНА** آهوانه оҳумонанд.

Аз чашми оҳувонаи Лайлӣ ҳазар кунад,
Маҷнун агарчи дар даҳани шер мешавад. *Соиб*

**ОҲУДИЛ** آهودل *тарсу, буздил, тарсончак.*

**ОҲУДИЛӢ** آهودلی тарсончакӣ, буздилӣ.

Гар сайди ишқ хоҳӣ, оҳудилӣ макун,
Ҳамроҳи ишқ бош, ки шерест дар шикор.
*Қосими Анвор*

**ОҲУМАНД** آهومند айбдор, нуқсондор.

Зи пирӣ мағзат оҳуманд гаштаст,
Зи гетӣ рӯзгорат даргузаштаст.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОҲУН** آهون **1.** ғор; **2.** роҳи зеризаминӣ, нақб; **оҳун задан** нақб кандан; сӯрох кардан.

Буни бора сар то сар оҳун заданд,
Нагун бора бар рӯи ҳомун заданд. *Асадӣ*

**ОҲУНИГОҲ** آهونگاه *ниг.* **оҳучашм.**

Мастии чашми ту дар мартабаи хушьёрист,
Хоби оҳунигаҳон шӯхтар аз бедорист. *Соиб*

Биёбонмарг гашта сад чу ман, Имло, зи ҳайронӣ,
Аз он вақте ки дида ҷилваи оҳунигоҳонро. *Имло*

**ОҲУПАРАСТӢ** آهوپرستی дӯст доштани шикори оҳу.

Шубонон, ки оҳупарастӣ кунанд,
Зи тираш магар чӯбдастӣ кунанд. *Низомӣ*

**ОҲУПОЙ** آهوپای 1. *киноя аз* тездав, тундрав, тезтак.

З-он бисоти дадони оҳухой
Карда бими дадонш оҳупой. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. хонаи шашпаҳлӯ, ки ба шакли пои оҳу сохта шудааст.

Эй муборак бинои оҳупой,
Оҳуе дар ту н-офарида худой. *Абулфараҷи Рӯнӣ*

**ОҲУРАВИШ** آهوروش *киноя аз* тундрав, тездав, тезтак.

Сӯи мани ваҳшисифати ақлрамида
Оҳуравише, кабкхироме нафиристод. *Ҳофиз*

**ОҲУТАК** آهوتک *киноя аз* аспи тездав, тезрав.

Оҳутаки хешро бад-ӯ дод,
То гардани оҳувон шуд озод. *Низомӣ*

**ОҲУФАҒАНД** آهوفغند мисли оҳу ҷаҳанда.

Ҳам оҳуфағанд асту ҳам тезтак,
Ҳам озодахӯй асту ҳам тезгом. *Фароловӣ*

**ОҲУЧАШМ** آهوچشم сиёҳчашм, зебочашм; *киноя аз* маъшуқ, маҳбуб.

Даро, соқӣ, дигар бора бикун ушшоқро чора,
Ки оҳучашми хунхора чу шер андар шикор омад.
*Шамси Табрезӣ*

**ОҶ** *а.* عاج 1. устухони фил; дандони фил.

Дасташ аз парда бирун омада чун оҷ сапед,
Гуфтӣ аз меғ ҳаме теғ занад Зӯҳраву Моҳ. *Кисоӣ*

Маро ҳоҷие шонаи оҷ дод,
Ки: Раҳмат бар ахлоқи ҳуҷҷоҷ бод! *Саъдӣ*

**тахти оҷ** тахте, ки аз устухони фил сохта шудааст.

Нишаста шаҳи шарқ бар тахти оҷ,
Зи ёқути рахшанда бар фарқ тоҷ. *Хоҷу*

**ҳаҷлаи оҷ** хонае, ки аз устухони фил бино ёфтааст; хонае, ки дару девори он аз устухони фил зинат ёфтааст.

Эй карда зи кохи обнӯсӣ
Дар ҳаҷлаи оҷ навъарӯсӣ. *Шоҳин*

2. *маҷ.* сафед.

Лаби ту Хизру даҳони ту оби ҳайвон аст,
Қади ту сарву миёни ту мӯю гардан оҷ. *Ҳофиз*

**ОҶИДАН** آجیدن *ниг.* **ожадан.**

**ОҶИЗ** *а.* عاجز нотавон, беқувват, заиф; дармонда, бечора.

Макр кори оҷизон бошад. *Авфӣ*

Муроди оҷизи меҳнатрасида бояд дод,
Ғами фақири машаққаткашида бояд хӯрд.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**оҷиз омадан** (*ё* **шудан**) аз қувват мондан, беқувват шудан; дармондан, бечора шудан, ноилоҷ гаштан.

Ва қуввати ғизодеҳ ба ҳамаи умр кор кунад, ҳарчанд ки ба охир оҷиз ояд. *Ибни Сино*

Бори ғами ӯ арз ба ҳар кас, ки намудам,
Оҷиз шуду ин қуръа ба номам зи сар афтод. *Ҳофиз*

**ОҶИЗА** *а.* عاجزه 1. *муаннаси* **оҷиз**; 2. *маҷ.* зани фақир.

Ман ба зулм ин барраро аз оҷизае фармудаам, ситонидаанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

3. духтар (аз тарафи падар гуфта мешавад).

Дареғо, қадри сӯҳбати он ҳазрат надонистам, дар ҳаққи оҷизаи худ талаби дуое нанамудам.
*Садри Зиё*

**ОҶИЗНАВОЗӢ** عاجزنوازی меҳрубонӣ кардан ба нотавонон, дастгирии бечорагон.

Замона чу оҷизнавозӣ кунад,
Ба тунд аждаҳо мӯр бозӣ кунад. *Низомӣ*

**ОҶИЗОНА** عاجزانه нотавонона.

Гарчи оҷиз омад ин ақл аз баён,
Оҷизона ҷунбише бояд дар он. *Румӣ*

**ОҶИЛ** I *а.* آجل 1. таъхиркунанда, дер оянда, тааннукунанда; *муқобили* **оҷил** II.

Оҷил набувад магар шитобон;
Ҳаргиз наравад зи ҷой о ҷ и л. *Носири Хисрав*

2. оянда.

Роҳати оҷилро ба ташвиши меҳнати о ҷ и л мунағғас кардан хилофи рои хирадмандон аст. *Саъдӣ*

**ОҶИЛ** II *а.* عاجل аҷалакунанда, шитобкунанда; тезгузаранда; *муқобили* **оҷил** I.

Ҳамеша то надиҳад ҳеҷ муттақӣ барбод
Барои неъмати о ҷ и л саодати оҷил.
*Заҳири Форьёбӣ*

Захр наздики хирадмандон агарчи қотил аст,
Чун зи дасти дӯст мегирӣ, шифои оҷил аст. *Саъдӣ*

**ОҶИЛАН** *а.* عاجلاً ба таври таъҷил, фавран, ба зудӣ, ба тезӣ, бе даранг.

Тартибу насақи мулк ва тадбири умур бар ваҷҳе фармоем, ки фоидаи он оҷилан ... ба умуми халқи худои таоло оид гардад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ОҶИНГ** آجنگ *ниг.* **ожанг.**

**ОҶОЛ** *а.* آجال *ҷ.* **аҷал** I 2.

Аё шаҳе, ки ба ҳангоми кин расули аҷал,
Зи ханҷари ту барад рӯзномаи оҷол. *Азрақӣ*

**ОҶОМ** *а.* آجام *ҷ.* **аҷам** I.

Бо пил пилӣ кунад ба майдон,
Бо шер шерӣ кунад дар оҷом. *Фаррухӣ*

Се гуна ҷой бошад саъбу душвор:
Яке дарьё, дигар оҷому кӯҳсор.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ОҶУР** *а.* آجر *шакли арабишудаи* **огур.**

Ҳобон манора кард аз гаҷ ва оҷур.
*«Таърихи Табарӣ»*

Хум раҳо кун, ки буд ҷоҳе жарф,
Сар ба оҷур бароварида шигарф. *Низомӣ*

АКАДЕМИЯ НАУК ТАДЖИКСКОЙ ССР
ИНСТИТУТ ЯЗЫКА И ЛИТЕРАТУРЫ ИМ. РУДАКИ

# СЛОВАРЬ ТАДЖИКСКОГО ЯЗЫКА

(X — начало XX века)

В ДВУХ ТОМАХ

Около 45 000 слов и словосочетаний
С приложением арабского ключа

Под редакцией
М. Ш. ШУКУРОВА, В. А. ҚАПРАНОВА, Р. ХАШИМА, Н. А. МАСУМИ

II

П — Ҷ

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ЗАБОН ВА АДАБИЁТИ БА НОМИ РӮДАКӢ

# ФАРҲАНГИ ЗАБОНИ ТОҶИКӢ

(аз асри X то ибтидои асри XX)

ИБОРАТ АЗ ДУ ҶИЛД

Тақрибан 45 000 калима ва ибора
бо иловаи мифтоҳи арабӣ

Дар зери таҳрири
М. Ш. ШУКУРОВ, В. А. ҚАПРАНОВ, Р. ҲОШИМ, Н. А. МАЪСУМӢ

II

П—Ҷ

НАШРИЁТИ «СОВЕТСКАЯ ЭНЦИКЛОПЕДИЯ»
Москва — 1969

4 И (ТАДЖ) (03)
С 48

Тартибдиҳандагон:
Т. Н. Зеҳнӣ, В. А. Қапранов, И. А. Ализода, С. Ҷ. Арзуманов, Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, М. Азизӣ-Мешкин, В. Маҳмудов, Р. Ҳошим, А. Сангинов, А. Нуров, А. Воҳидов

Иштироккунандагони таҳрири аввал:
Ҳ. Р. Рауфов, Ҳ. Мӯҳсинзода, А. П. Деҳотӣ, М. Азизӣ-Мешкин, Т. Н. Зеҳнӣ, А. Л. Бухоризода, М. Раҳимӣ, А. Сангинов

Составители:
Т. Н. Зехни, В. А. Капранов, И. А. Ализаде, С. Д. Арзуманов, Х. Р. Рауфов, Х. Мухсинзаде, М. Азизи-Мешкин, В. Махмудов, Р. Хашим, А. Сангинов, А. Нуров, А. Вахидов

Первичная редакция:
Х. Р. Рауфов, Х. Мухсинзаде, А. П. Дехоти, М. Азизи-Мешкин, Т. Н. Зехни, А. Л. Бухаризода, М. Рахими, А. Сангинов

Ин фарҳанг фарҳанги тафсирии забони классикии тоҷикист ва тақрибан 45 ҳазор калимаву ибораро дар бар гирифтааст. Эзоҳи калимаву ибораҳо бо мисолҳое, ки аз асарҳои адабиёти асрҳои X то ибтидои асри XX гирифта шудаанд, таъйид ёфтааст.

Дар охири фарҳанг мифтоҳи арабӣ илова гардидааст.

Фарҳанг барои мутахассисони филологияи эронӣ, таърихшиносон ва этнографҳо, муаллимону студентони факультетҳои гуманитарии мактабҳои олӣ, тарҷумонҳои адабиёти классикии форс-тоҷик, инчунин барои доираи васеи хонандагон тартиб дода шудааст.

Словарь таджикского языка является толковым словарем. Он содержит около 45 тысяч слов и словосочетаний. В словарь включены лексика и фразеология таджикского классического языка. Употребление слов иллюстрировано цитатами из произведений литературы X — начала XX века.

К словарю приложен арабский ключ.

Словарь предназначается для специалистов по иранской филологии, историков и этнографов, для преподавателей и студентов гуманитарных факультетов высшей школы, для переводчиков классической литературы, а также для широкого круга читателей.

**Редакция словарей на языках народов СССР**

Заведующая редакцией Головкина О. В.
Ведущие редакторы: Карпова М. И., Шмаёнок Л. Л., Жданова Н. М.
Редактор-лексикограф Червякова К. М.
Зав. корректорской Костромина В. В.
Корректоры: Кухтевич Л. С., Симон К. Н., Фрейберг Е. А., Тарковская М. А.
Технический редактор Соболевская Э. С.
Переплет художника Сорензон А. Г.

7-1-5
информ. письмо-69

# П

**П** харфи хафтдахуми алифбои хозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — پ; *ниг.* **пе.**

**ПАГАҲ** پگه *ниг.* **пагоҳ.**

**ПАГАҲТАР** پگه‌تر *ниг.* **пагоҳтар.**

**ПАГАҲХЕЗ** پگه‌خیز *ниг.* **пагоҳхез.**

**ПАГАҲХЕЗӢ** پگه‌خیزی *ниг.* **пагоҳхезӣ.**

**ПАГОҲ||ПАГАҲ** پگاه||پگه **1.** субҳ, саҳар, собоҳ.

Чунон буд, ки иблис рӯзе пагоҳ
Биёмад ба сони яке некхоҳ. *Фирдавсӣ*

**пагоҳу бегоҳ** субҳу шом, шому саҳар, пагоҳӣ ва бегоҳӣ; *маҷ.* доимо, ҳама вақт, ҳамеша.

Аз домани ман пагоҳу бегоҳ
Офоти замона дасткӯтоҳ. *Ҷомӣ*

Он металабам, ки меҳри он моҳ
Тобад ба дилам пагоҳу бегоҳ. *Шоҳин*

**2.** рӯзи дигар, фардо.

Чанд дар даҳлези қозӣ, эй гувоҳ,
Ҳабс бошӣ, деҳ шаҳодат аз пагоҳ. *Румӣ*

Қоси маю қавли косагар хоҳ,
Чун кӯси пагаҳ фиғон баровард. *Хоқонӣ*

**3.** зуд, барвақт.

Чун духтарони Шуайб пеши падар омаданд, падар эшонро гуфт: Чун аст, ки имрӯз пагоҳ омадед? *«Таърихи Табарӣ»*

**4.** ношто, хӯроки пагоҳирӯзӣ.

Зи фархундаҳӯӣ нахӯрдӣ пагоҳ,
Магар бенавое дарояд зи роҳ. *Саъдӣ*

**ПАГОҲТАР||ПАГАҲТАР** پگاه‌تر||پگه‌تر зудтар, барвақттар.

Гул қоидаи вафо наварзид,
Ҳар кас ки пагаҳтар омад, ӯ чид. *Ҷомӣ*

Расм буд, ки рӯзи одина Аҳмад пагоҳтар бозгардад ва ҳамгинон ба саломи вай раванд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ПАГОҲХЕЗ||ПАГАҲХЕЗ** پگاه‌خیز||پگه‌خیز саҳархез, барвақтхез.

Зи нахчиру аз май бапархез бош,
Ба шаб дер хусбу пагаҳхез бош. *Асадӣ*

**ПАГОҲХЕЗӢ||ПАГАҲХЕЗӢ** پگاه‌خیزی||پگه‌خیزی саҳархезӣ.

Чун ғуроб андар пагаҳхезӣ алам берун занем,
Сӯи товусони бустонӣ ҳазоровову ман.
*Асири Ахсикатӣ*

**ПАГОҲӢ** پگاهی субҳ, саҳар.

То пагоҳӣ вақти ишроқ баъзе аз умарои давлат ба даври ӯ [амир Музаффар] таниданд. *Аҳмади Дониш*

**ПАДА** پده **1.** дарахти беҳосил; дарахте, ки аз вай ҳезум тайёр мекунанд.

Оташи ҳиҷронтро ҳезум манам
В-оташи дигартро ҳезум пада. *Рӯдакӣ*

**2.** чӯби пӯсида; **3.** пешгирон, пешдаргирон.

Атот бод чу борон дили мувофиқ хед,
Ниҳебат оташу ҷони мухолифон пада бод. *Шаҳид*

**ПАДАНДАР** پداندر падарандар, падари ӯгай, шавҳари модар.

Аз падар чун аз падандар душманӣ бинад ҳаме,
Модар аз кина бар ӯ монанди модандар шавад.
*Лабибӣ*

**ПАДАР||ПИДАР** پدر марде, ки аз вай фарзанд ба вуҷуд омадааст, волид, мард нисбат ба фарзанд(он)и худ.

Нафси ту ҳамчу падар дар тарбият
Мекунад манъ аз ҳисори мудҳишат. *Румӣ*

Ҳар шох ба мева карда пайванд,
Ҳамчун падарон ба васли фарзанд. *Ҳилолӣ*

**падари бузург** падари модар ё падари падар, бобо, ҷад, ниё; **падари қабила** сардори қавм.

Гуфт: Эй падари қабила, чунӣ?
В-аз теғи фироқ дар чӣ хунӣ? *Шоҳин*

◇ **падар бар падар** *авлод ба авлод, насл ба насл;* пушт дар пушт.

Падар бар падар паҳлавон будаам,
Нигаҳдори тоҷи каён будаам. *Фирдавсӣ*

**ПАДАРАРӮС** پدرعروس падари арӯс, падарзан, хусур.

**ПАДАРДОДА** پدرداده падарбахшида, бахшидаи падар, он чӣ аз падар мерос мондааст.

Писар барниҳод он падардода тоҷ,
Ки зебанда бошад ба озода тоҷ. *Дақиқӣ*

**ПАДАРЗАН** پدرزن падари зан, хусур, падарарӯс.

**ПАДАРКУШ** پدرکش *ниг.* **падаркушта.**

Магар дар сар надорӣ, эй писар, хуш,
Чӣ ҷӯӣ меҳрубонӣ аз падаркуш.*

**ПАДАРКУШТА** پدرکشته он кӣ падаршро куштааст, падаркуш.

Падаркуштаро шоҳи гетӣ махон,
Кунун, к-аз Сиёвуш намонд устухон... *Фирдавсӣ*

**ПАДАРМОДАР** پدرمادر падари модар, бобои модарӣ, ҷадди модарӣ.

Макун, гар туро ман падармодарам,
Зи тухми Фаридуни афсунгарам. *Фирдавсӣ*

**ПАДАРМУРДА** پدرمرده касе, ки падараш мурдааст, ятимmonда аз падар.

Падармурдаро соя бар сар фикан,
Ғубораш бияфшону хораш бикан. *Саъдӣ*

**ПАДАРОНА** پدرانه монанди падар, чун падар, падарвор.

Мо он насиҳати падарона қабул кардем. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ПАДАРФАРЗАНДӢ** پدرفرزندی алоқаи байни падару фарзанд; **шафаққати падарфарзандӣ** шафқати падару фарзанд ба ҳамдигар.

Шафаққати падарфарзандӣ дар ниҳоди шоҳи муаззам Рукнуддини Маҳмуд асар кард. *«Таърихи Систон»*

**ПАДАРХОНДА||ПАДАРХОНД** پدرخوانده||پدرخواند падар хондашуда, касе, ки ба ҷои падар қабул шудааст.

Ту худ қурратулъайну фарзанди мой,
Манат ҳам падархонда, ҳам устодам.*

**ПАДАРӢ** پدری **1.** мансуб ба падар.

Бар ҳар чӣ бирафт аз ту бо ман,
Меҳри падарӣ кашид доман. *Шоҳин*

**2.** тарафдори падар.

Эй Масъудӣ, маро ба хештан бигзор, ки султон маро ҳам аз падариён медонад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ПАДВОЗ** پدواز *ниг.* **патвоз.**

**ПАДИД** پدید намоён, падидор; ошкоро, зоҳир, ҳувайдо.

Абре падид неву кусуфе не,
Бигрифт моҳу гашт ҷаҳон торӣ. *Рӯдакӣ*

Пас дари фатҳ аст касеро падид,
К-аш бувад аз ростии худ калид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**падиду ниҳон** зоҳиру ботин, сурату сират.

Эй сар ба сар ситуда падиду ниҳони ту,
Шуд бар ҷаҳониён хабари хайри ту аён. *Сӯзанӣ*

**падид будан** ошкор будан, маълум ва равшан будан, намоён будан, муайян будан.

Шаб пароканда хусбад, он ки падид
Набувад ваҷҳи бомдодонаш. *Саъдӣ*

Макаш ҷуз ба андешаи хеш пой,
Ки ҳар ҷавҳареро падид аст ҷой. *Низомӣ*

**падид будани** *чизе аз чизе* фарқ кардани чизе аз чизе; мумтоз будани чизе аз чизе, беҳтар будани чизе аз чизе.

Ҳамеша то ба ҳама ҷойгаҳ падид бувад
Ҳавои тирмаҳе аз ҳавои тобистон ... *Фаррухӣ*

**падид гардидан** (*ё* **гаштан**) ошкор шудан, намоён шудан.

Бе ту набошад сабот ҳастии моро, бале,
Зарра нагардад падид, то набувад офтоб. *Камоли Хуҷандӣ*

**падид кардан** а) зоҳир кардан, намудор кардан.

Ҳунарҳо кунун кард бояд падид,
Бад-ин дашт кина бибояд кашид. *Фирдавсӣ*

б) ба вуҷуд овардан, мавҷуд сохтан.

Ва ин ду солор буданд ҳар яке бо бист ҳазор савор, ки исьён падид карда буданд. *«Таърихи Систон»*

в) ошкор намудан, маълум кардан.

Фаридун камар басту андар кашид,
Накард он суханро бад-эшон падид. *Фирдавсӣ*

Аз ин ҳадис бар эшон падид набояд кард, ки ғамнок шаванд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

г) муайян намудан, нишон додан.

Сухан падид кунад, к-аз ману ту мардум кист,
Ки бе сухан ману ту ҳар ду нақши деворем. *Носири Хисрав*

д) изҳор кардан, баён кардан.

Зи Мозандарон ҳар чӣ диду шунид,
Ҳама кард бар шоҳи Эрон падид. *Фирдавсӣ*

Ва мо падид кунем андар фасли дигар миқдори ҳар ноҳияте ва шаҳре. *«Ҳудуд-ул-олам»*

**падид овардан** а) ошкор намудан, намоён кардан.

Касе, к-оварад рози дилро падид,
Зи гетӣ ба коме нахоҳад расид. *Абӯшакури Балхӣ*

б) ба вуҷуд овардан, мавҷуд сохтан.

Туро худой зи баҳри бақо падид овард,
Туро зи хоку ҳавову наботу ҳайвонро. *Носири Хисрав*

в) пайдо кардан, ба даст даровардан, ёфтан; **падид омадан** а) ошкор шудан, зоҳир шудан; намоён гардидан.

Ҳар чӣ ба дил ҳаст зи поку палид,
Дар сухан ояд асари он падид. *Ҷомӣ*

б) ба вуҷуд омадан, ҳосил шудан.

Чун намудам, ки тану ҷонт зану шӯянд,
Амалу илм падид омад аз ону аз ин. *Носири Хисрав*

Ҷигар хун аст, аз он ин гирьяи хунин падид омад,
Дилам зор аст, аз он ин нолаҳои зор пайдо шуд. *Ҳилолӣ*

в) пайдо шудан.

Чу якчанд гоҳе баромад бар ин,
Дарахте падид омад андар замин. *Дақиқӣ*

Чун Муқаннаъ падид омад, фитнаи сапедҷомагон ба рӯстои Бухоро зоҳир шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

г) рӯй додан.

Миёни эшон [амир Наср ва Исмоил] бад-ин сабаб нохушӣ падид омад. *«Таърихи Наршахӣ»*

д) таваллуд шудан.

Яке баччаи фаррух омад падид,
Кунун тахт бар абр бояд кашид. *Фирдавсӣ*

**падид шудан а)** зоҳир гардидан, намоён гаштан.

Ҳайкалаш аз ёд рафту шуд падид
Андар ӯ шӯре, гиребонро дарид. *Румӣ*

Басе шудему нашуд ишқро карона падид,
Таборакаллоҳ аз ин раҳ, ки нест поёнаш. *Ҳофиз*

б) ба вуҷуд омадан, ҳосил шудан; ба даст омадан.

Ҳар кӣ ранҷе дид, ганҷе шуд падид,
Ҳар кӣ ҷидде кард, дар ҷаддӣ расид. *Румӣ*

◇ **падид омадани сандрус аз сурхгул** *киноя аз* зард шудани рухсора, кандани ранги рӯй.

Ба фарьёди шайпуру овози кӯс
Падид омад аз сурхгул сандрус. *Низомӣ*

**ПАДИДОР** پدیدار **1.** падидовар, падидоваранда, ошкоркунанда.

Дурафшанда шамъест ин ҷони пок,
Фитода дар ин жарф торӣ мағок,

Яке нури буньёди тобандагӣ
Падидори бедориву зиндагӣ. *Асадӣ*

2. ошкор, пайдо, аён, намудор, намоён; маълум ва равшан, ҳувайдо.

Ба озодагӣ аз ҳама шаҳриёнӣ
*Падидор ҳамчун яқин аз гумонӣ. Фаррухӣ*

*В-агар ба шахс зи ҷоҳил ниҳон шудем ба илм,*
Чу офтоб суи оқилон падидорем. *Носири Хисрав*

**падидор будан** ошкор будан, намоён будан; маълум ва равшан будан.

То ранҷ таҳаммул накунӣ, ганҷ набинӣ,
То шаб наравад, рӯз падидор набошад. *Саъдӣ*

Фасурда маконе падидор буд,
Дар он ҷо на бому на девор буд. *Савдо*

**падидор кардан** а) намоён кардан, нишон додан, зоҳир сохтан.

Ба ҳар шаҳр мардӣ падидор кард,
Сари хуфта аз хоб бедор кард. *Фирдавсӣ*

б) муқаррар намудан, муайян кардан, таъин намудан.

Ба ҳар сӯ тилоя падидор кард,
Сари хуфта аз хоб бедор кард. *Фирдавсӣ*

Миёни бузургони солор кард,
Дирафшу сипоҳаш падидор кард. *Асадӣ*

**падидор омадан** а) зоҳир гаштан, намоён шудан, пайдо шудан.

Чу омад падидор аз эшон гуноҳ,
Ҳаюне барафканд наздики шоҳ. *Фирдавсӣ*

б) ҳосил шудан, ба вуҷуд омадан.

Қай он тоқат маро ояд падидор,
Ки бо вақти дигар андозам ин кор. *Ҷомӣ*

в) маълум шудан, аён гардидан.

Чу дар фарҷом хоҳад буд яке кор,
Ҳам аз оғози кор ояд падидор.
*Фахриддини Гургонӣ*

**падидор шудан** намоён шудан, пайдо шудан.

Чу омад ба шодӣ ба айвони хеш,
Падидор шуд дар шабистони хеш. *Фирдавсӣ*

Маҷнуни рамидадил дигар бор
Чун аз раҳи дур шуд падидор ... *Ҷомӣ*

**ПАДРАХТА** پدرخته ғамгин, андӯҳгин, ҳазин, маҳзун.

Зи зодан чу модарш пардахта шуд,
Равонаш аз он дев падрахта шуд. *Фирдавсӣ*

**ПАДРУД||ПИДРУД||БАДРУД||БИДРУД** پدرود||پدرود **1.** видоъ, ҷудоӣ, тарки якдигар, хайрухуш.

Аз он пас ба падруд бо якдигар
Басе бӯса доданд бар чашму сар. *Фирдавсӣ*

Ба бадруд карданд рухи ҳар касе,
Бибӯсам, ҳамон ашк борам басе. *Фирдавсӣ*

**падруд будан** а) дур будан, ҷудо будан.

Маро то ҷон чунин падруд бошад,
Дилам аз бахт чун хушнуд бошад?
*Фахриддини Гургонӣ*

б) саломат будан.

Ту падруд бош, эй ҷаҳонпаҳлавон,
Ки ҷовид бошиву равшанравон. *Фирдавсӣ*

**падруд кардан (ё намудан)** видоъ кардан, хайрухуш кардан, аз ҳам ҷудо шудан; тарк кардан, дур шудан.

Падруд намуду марҳабо гуфт,
Бар васлаи Лайлияш дуо гуфт. *Шоҳин*

**2.** *калимаи нидо* алвидоъ.

Ғазал бардошта ромишгари руд,
Ки падруд, эй нишоти айш, падруд. *Низомӣ*

◇ **оламро (ё ҷаҳонро) падруд кардан** *киноя аз* мурдан.

Макун падруд якбора ҷаҳонро,
Макун дар банд ҷовидон равонро.
*Фахриддини Гургонӣ*

Падараш Борбакшоҳ ба ночор олами гузаронро падруд кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАДРУДАН** پدرودن видоъ кардан, хайрухуш кардан, ҷудо шудан аз ҳамдигар.

Шуд зи ман падруд, гар бахтем будӣ, пеш аз он-к
Ӯ зи ман падруд рафтӣ, ман зи ҷон падрудаме.
*Хоқонӣ*

**ПАЁБ** پیاب буни ҳавз, таҳи об; қаъри об; *маҷ.* нуқтаи интиҳои ҳар чиз; ◇ **харобу паёб** тамоман вайрон.

Эй Одам, алғиёс, ки аз баъди ин халаф
Дорулхилофати ту харобу паёб шуд. *Хоқонӣ*

**ПАЁМ** پیام хабар, пайғом, рисолат.

Яке з-он миён гуфт, к-аз шоҳи Чин
Паёмест пӯшида сӯи ту ин. *Ҷомӣ*

Агар болу паре дорӣ, ба меъроҷи маориф пар,
Ки тасхири паёми дониш аз маҳ то ба моҳӣ кун.
*Васлӣ*

**паёми дурушт** хабари ногувор, хабари бад.

Паёми дурушт оваридам ба шоҳ,
Фиристанда пурхашму ман бегуноҳ. *Фирдавсӣ*

**паём арза додан** хабар расонидан, хабар эълон кардан.

Эй бод, агар ба гулшани аҳбоб бигзарӣ,
Зинҳор арза деҳ бари ҷонон паёми мо. *Ҳофиз*

**паём бозгирифтан** *киноя аз* қатъ кардани хабар.

Маро хаёли ту, биллаҳ, ки ғамгусортар аз туст,
Хаёл бозмагир, ар паём бозгирифтӣ. *Хоқонӣ*

**паём бурдан** хабар расонидан, пайғом бурдан.

Паёме ҳаме назди қайсар барам,
Чу посух диҳад, назди меҳтар барам. *Фирдавсӣ*

Ба ҷуз сабо бари он гул паёми ман кӣ барад?
Дуои ман кӣ расонад, саломи ман кӣ барад?
*Мушфиқӣ*

**паём гузордан** хабар расондан, пайғом адо кардан, пайғом арз кардан.

Гӯши дилам бар дар аст, то чӣ биёяд хабар,
Чашми умедам ба роҳ, то кӣ гузорад паём.
*Саъдӣ*

**паём гуфтан** *ниг.* **паём гузордан.**

Бад-ин дастур ҳар қосид паёме
Ҳамегуфт аз лаби фархунданоме. *Ҷомӣ*

**паём додан** *ниг.* **паём гузордан.**

Фиристода рафту бидодаш паём,
Барошуфт аз он кор он некном. *Фирдавсӣ*

Гар з-он ки намешавӣ ба комам,
Гоҳе ба ҷарида деҳ паёмам. *Шоҳин*

**паём доштан** хабар доштан, бохабар будан, огоҳ будан.

Эй сабо, сӯхтагон бар сари раҳ мунтазиранд,
Агар аз ёри сафаркарда паёме дорӣ. *Ҳофиз*

**паём кардан** хабар фиристодан, хабар додан, пайғом расондан.

Чаро чу сӯи ту номаву паём нафиристад,
Туро ба ҳар кас номаву паём бояд кард? *Носири Хисрав*

**паём овардан** хабар расондан.

Паём оваридӣ суви паҳлавон,
Ҳам аз паҳлавон сӯи сарви равон. *Фирдавсӣ*

Боди сабо зи кӯи ту гар оварад паём,
Бояд зи ранги рафта биҷӯӣ навиди мо. *Шоҳин*

**паём расондан** *ниг.* **паём гузордан.**

... Қ-аз ҷониби ман бибар саломе,
Дар ҳазрати ӯ расон паёме. *Ҳилолӣ*

**паём фиристодан** *ниг.* **паём гузордан.**

Дерест, ки дилдор паёме нафиристод,
Нанвишт каломеву саломе нафиристод. *Ҳофиз*

**ПАЁМБАР** پيامبر 1. пайғамбар, касе, ки пайғом мебарад, қосид, пайки хабаррасон; 2. *д.* пайғамбар, набӣ, расул.

**ПАЁМБАРӢ** I پيامبرى мансуб ба паёмбар.

**ПАЁМБАРӢ** II پيامبرى 1. пайғомбарӣ, қосидӣ; 2. расулӣ.

**ПАЁМГУЗОР** پيام گزار паёмбар, қосид.

**ПАЁМГУЗОРӢ** پيام گزارى қосидӣ, паёмбарӣ.

**ПАЁМОВАР** پيام‌آور хабаровар, пайғомоваранда, қосид, пайк; сафир.

Дар оини шоҳону расми каён
Паёмоварон эминанд аз зиён. *Низомӣ*

Шамимафурӯши баҳорон туӣ,
Паёмовари дӯстдорон туӣ. *Хоҷу*

**ПАЁПАЙ** پياپى пай дар пай, паси ҳам, паси ҳамдигар, мутаоқиб, пайваста.

Паёпай ҳаме теғу ханҷар заданд,
Гаҳе бар миён, гоҳ бар сар заданд. *Фирдавсӣ*

Паёпай бинафшон аз оина гард,
Ки сайқал нагирад чу зангор хард. *Саъдӣ*

**паёпай омадан** (*ё* **расидан**) аз паси якдигар омадан, мутаоқиб омадан.

Чанд кас паёпай ба талаби ман омаданд. *Авфӣ*

**паёпай рондан** пай дар пай асп ҳай кардан, беист асп рондан.

Паёпай ба дунболи сайде биронд,
Шабаш даст дод, аз ҳашам бозмонд. *Саъдӣ*

**паёпай шудан** пай дар пай воқеъ гаштан.

Паёпай шуд ғазалҳои ироқӣ,
Баромад бонги нӯшонӯши соқӣ. *Низомӣ*

**ПАЖ** پژ 1. замини пасту баланд; 2. кӯтал, сари кӯҳ, гардани кӯҳ.

Сафар хуш аст касеро, ки бомурод бувад,
Агар саросар кӯҳу паж ояд андар пеш. *Хисравонӣ*

Бар он теғи паж аз бари кӯҳсор,
Такинтош бо ҷангиён даҳ ҳазор. *Асадӣ*

**ПАЖАН** پژن заған, паррандаи гӯштхӯр.

Гаҳ бо палангон дар камар, гаҳ бо гавазнон дар мамар,
Гоҳ аз рафиқони қамар, гоҳ аз надимони пажан. *Муиззӣ*

**ПАЖАНД** پژند 1. гиёҳест худрӯй ва хушбӯй, ки ба ош меандозанд.

На ҳамқимати дурр бошад булӯр,
На ҳамранги гулнор бошад пажанд. *Асҷадӣ*

2. ҳанзал, харбузаи хурди ёбоии талх.

Бӯи хулқат ба ҳар замин ки гузашт,
Найшакар оварад ба ҷои пажанд.*

**ПАЖВИН** پژوين чиркин, ифлос, олуда.

Пешам орад давоти бунсӯрох,
Қалами сусту коғази пажвин. *Саноӣ*

**ПАЖМОН||ПИЖМОН||ПУЖМОН** پژمان афсурда; андӯҳгин, малул; беором.

Ту дур аз ману ғамхон ту ба ман наздик,
Ту шод бе ману ман бе ту бо ғаму пажмон. *Сӯзанӣ*

Дар интизори аҳди шаби қадри зулфи ту
Пажмонтар аз чароғ ба рӯзам замон-замон. *Сайфи Исфарангӣ*

**ПАЖМОНӢ** پژمانى ғамгинӣ, андӯҳгинӣ.

**ПАЖМОНҲОЛ** پژمان‌حال малул, афсурдаҳол, хотирпарешон.

Ҳаме ҳайрону бесомону пажмонҳол гардидӣ,
Агар дидӣ ба саффи душманон Соми Наримонаш. *Носири Хисрав*

**ПАЖМУР(И)ДА** پژمرده||پژمريده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **пажмур(и)дан.**

Офтобе, ки бар сари чарх аст,
Гули пажмурдаест аз чаманат. *Мулҳам*

**ғунчаи пажмурда** гуле, ки ҳанӯз нашукуфта хазон шудааст.

Бар дил аз ҳеҷ тараф боди нашоте навазид,
Ё раб, ин ғунчаи пажмурда куҷо бикшояд? *Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* хомӯшшуда, мурда (ҳамчун шамъ ва чароғ).

Чун чароғанд, лек пажмурда,
Нимае зинда в-аз даме мурда. *Саноӣ*

3. *маҷ.* афсурда, ғамгин, андӯҳгин, хастадил.

Чунон гашта бехобу пажмурдаам,
Ту гӯӣ, ки ман зиндаи мурдаам. *Фирдавсӣ*

Ҳаросон шуд аз аждаҳо шоҳи Ҷам,
Дилаш пажмурида, равон низ ҳам. *Фирдавсӣ*

**пажмурда гаштан** (*ё* **шудан**) беобутоб гаштан, бетароват шудан.

Баҳори дилафрӯз пажмурда шуд,
Дилаш бо ғаму ранҷ биспарда шуд. *Фирдавсӣ*

Пажмурда нагашт то қиёмат,
Ҳар гул ки-зи боғи ишқ чидам. *Мӯҳьӣ*

**ПАЖМУРДАГӢ** پژمردگى 1. афсурдагӣ, беобутоб шудан.

Пажмурдагии хазон дар ӯ нест,
Раънос, валек зардрӯ нест! *Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* андӯҳгинӣ, ғамгинӣ.

Ба кор андар ой, ин чӣ пажмурдагист?
Ки поёни бекорӣ афсурдагист. *Низомӣ*

**ПАЖМУР(И)ДАН** پژمردن||پژمريدن 1. рӯй ба хушкӣ овардан, афсурда гаштан, хазон шудан, рӯй ба хушкӣ овардан(-и наботот); зардранг шудан.

В-аз ӯ ноком Виси моҳпайкар
Бипажмурда чу барг аз моҳи озар.
*Фахриддини Гургонӣ*

Баъд аз он дидамаш зан хоста ва фарзанд хоста ва бехи нашоташ бурида ва гули рӯяш пажмурида. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* ғамгин шудан, андӯҳгин гардидан; хаста ва малул гардидан.

Бипажмурду бархост ларзон зи ҷой,
Ҳамон гаҳ ба зин андаровард пой. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* беравнақ шудан, беаҳамият шудан.

Пажмурд бад-ин шеъри ман ин шеъри Кисой,
Ин гунбади гардон, ки баровард бад-ин сон.
*Носири Хисрав*

4. *маҷ.* нобуд шудан, мурдан.

Чу сол андаромад ба ҳаштоду шаш,
Бипажмурд солори хуршедфаш. *Фирдавсӣ*

◇ **фурӯ пажмуридан** паст шудан, хомӯш шудан (дар бораи оташ ва ғ.).

Фурӯ пажмурид оташангезашон,
Зи гармӣ нишаст оташи тезашон. *Низомӣ*

**фурӯ пажмурдани бахти** *касе киноя аз* баргаштани бахти касе, бадбахт шудани касе.

Фаридун бигирад сари тахти ту,
Ҳам эдун фурӯ пажмурад бахти ту. *Фирдавсӣ*

**фурӯ пажмурдани равони** *касе* наздик ба марг шудани касе.

Магар к-ин балоҳо зи ман бигзарад,
Ки тарсам равонам фурӯ пажмурад. *Фирдавсӣ*

**ПАЖМУРИДА** پژمریده *ниг.* **пажмур(и)да.**

**ПАЖМУРИДАН** پژمریدن *ниг.* **пажмур(и)дан.**

**ПАЖОВАНД** پژاوند чӯбе, ки дар паси дар барои маҳкам кардани он кӯндаланг аз ҳалқа гузаронда мешавад; ғалақа.

Дил аз дунъё бардору ба хона биншин паст,
Фаро банд дари хона ба фалҷу ба пажованд.
*Рӯдакӣ*

**ПАЖОГИН||ПАЖОГАН** پژاگن палид, чиркин, олуда.

Латифу ҷавонам чу гул дар баҳор,
Пажогин наям, солхӯрда наям.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПАЖ-ПАЖ** پژپژ тақлиди овоз барои навозиш кардани бузҳо.

Нашавад дил ба ҳарфи Қуръон беҳ,
Нашавад буз ба паж-паже фарбеҳ. *Саноӣ*

**ПАЖУЛ** پژول шитолинг, буҷулаки пой, каъбатайн.

**ПАЖӮЛИДА||ПИЖӮЛИДА** پژولیده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **пажӯлидан||пижӯлидан.**

Набурда он ҳаво оби гулашро,
Пажӯлида накарда сунбулашро. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* ошуфта, парешонҳол; рангзард.

Зан канизакро пажӯлида бидид,
Дарҳаму ошуфтаву дангу марид. *Румӣ*

Дар шаҳри худ ҳеҷ кас аз вай пажӯлидатар ва ҳашмгинтар нест. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* парешон, бетартиб, мас. дар бораи мӯй.

Субҳдамон маст баромад зи кӯй,
Зулф пажӯлидаву ношуста рӯй. *Саноӣ*

**ПАЖӮЛИДАН||ПИЖӮЛИДАН** پژولیدن 1. пажмурда шудан; пажмурда кардан; 2. *маҷ.* парешон шудан, ошуфтан; 3. *маҷ.* бетартиб шудан, титу пит шудан, мас. дар бораи мӯй.

**ПАЖӮЛОН(И)ДАН||ПИЖӮЛОН(И)ДАН** پژولاندن||پژولانیدن 1. пажмурда кардан; 2. *маҷ.* парешон кардан, ошуфта намудан.

Як шаб ин девонаро меҳмони он занҷир кун,
В-ар пажӯлонад сари зулфи туро, жӯлида гир.
*Шамси Табрезӣ*

Гар равони ман пажӯлонанд зуд,
Сад дари меҳнат ба рӯшон даркушуд. *Румӣ*

**ПАЖӮҲАНДА||ПИЖӮҲАНДА** پژوهنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **пажӯҳидан||пижӯҳидан;** 2. хабарчин, ҷосус, корогоҳ.

Пажӯҳандае дигар оғоз кард,
Ки Доро на чандон сипаҳ соз кард. *Низомӣ*

3. толиб, хоҳон.

Туро, эй падар, ман яке бандаам,
На аз баҳри шоҳӣ пажӯҳандаам. *Фирдавсӣ*

4. хирадманд, доно, зирак.

**ПАЖӮҲАНДАГӢ||ПИЖӮҲАНДАГӢ** پژوهندگی ҷӯяндагӣ, ҷустуҷӯ; таҳқиқ кардан, тафтиш кардан.

Дар ӯ кард бояд пажӯҳандагӣ,
Ки аз мо надорад шикӯҳандагӣ. *Низомӣ*

**ПАЖӮҲИДА||ПИЖӮҲИДА** پژوهیده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **пажӯҳидан||пижӯҳидан;** 2. хирадманд, оқил, доно, зирак.

**ПАЖӮҲИДАН||ПИЖӮҲИДАН** پژوهیدن 1. ҷӯё шудан, ҷустуҷӯ кардан; тафтиш кардан; таҳқиқ кардан.

Гумоне чунон бурд, к-ӯро падар
Пажӯҳад ҳаме, то чӣ дорад ба сар. *Фирдавсӣ*

Ба гоҳи разм гавҳар чун пажӯҳанд,
Зи гурзу ханҷару жупин шукӯҳанд.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. талаб кардан.

Бад-ӯ гуфт: Агар несташ баҳра з-ин,
На дониш пажӯҳад на оину дин. *Фирдавсӣ*

**ПАЖӮҲИШ||ПИЖӮҲИШ||ПАЖҲИШ** پژوهش||پژهش 1. ҷӯяндагӣ; тафтиш; таҳқиқ.

Зи кирдори хуб ар пижӯҳиш бувад,
Туро ин ситоиш никӯҳиш бувад. *Фирдавсӣ*

Парокандагӣ дар сипоҳ уфтод,
Пажӯҳиш дар озарми шоҳ уфтод. *Низомӣ*

Он ки ӯ ин сухан шунид аз-аш
Боз пеш ор, то кунад пажҳиш. *Рӯдакӣ*

**пажӯҳиш кардан (ё намудан)** ҷустуҷӯ кардан; тафтиш намудан; таҳқиқ кардан.

Агар рӯзе аз ту пижӯҳиш кунанд,
Ҳама мардумонат никӯҳиш кунанд.
*Абӯшакури Балхӣ*

Пажӯҳиш намою битарс аз камин,
Сухан ҳар чӣ бошад, ба жарфӣ бибин. *Фирдавсӣ*

2. бозпурсӣ, муохаза, бозхост.

Бад-ин гетӣ-андар никӯҳиш бувад,
Ба рӯзи шуморат пижӯҳиш бувад. *Фирдавсӣ*

**пажӯҳиши хотир** холпурсӣ; аҳволпурсӣ.

Агар пажӯҳиши хотири муштоқонро аз қазоёи лузумия надонанд, боре қазияи иттифоқ ёд оранд. *«Илми симиё»*

3. темор, ғамхорӣ, парасторӣ, нигоҳубин.

Бад-ин бандагон низ кӯшиш набуд,
Ҳам аз шоҳ моро пижӯҳиш набуд. *Фирдавсӣ*

**ПАЗИДАН** پزیدن пухтан, пухта шудан, пухта расидан (-и меваҳои хом).

Ҳар мева, ки дар боғи ҷаҳон буд, ҳама пухтаст,
Эй ғўраи чун санг, нахоҳӣ ту пазидан.
*Шамси Табрезӣ*

**ПАЗИРА** پذیره истиқбол, пешвоз, пешвозгирӣ, қабул; **пазира давидан** ба пешвоз давидан.

Чу бинанд бори намак ногаҳон,
Пазира давандат кеҳону меҳон. *Фирдавсӣ*

**пазира кардан** пазироӣ намудан, бо меҳрубонӣ пешвоз гирифтан.

Бо сад дили шўху чашми хира
Кардаш падари Даман пазира. *Файзӣ*

**пазира рафтан** ба пешвоз рафтан, ба истиқбол баромадан.

Чу омад шодком дар кишвари моҳ,
Пазира рафт шоҳу лашкари шоҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**пазира фиристодан** а) ба истиқбол равона кардан, ба пешвоз фиристодан.

Чу омад хиромон ба наздики шоҳ,
Пазира фиристод чанде сипоҳ. *Фирдавсӣ*

б) ба муқобил фиристодан, ба муқобил равона кардан (барои муқобила ва баробарӣ кардан бо касе).

Пазира фиристем гурде дамон,
Бибинем, то бар кӣ гардад замон. *Фирдавсӣ*

Қасир Муҳаммад бинни ал-Қосимро бо сипоҳе пазираи Бӯисҳоқ фиристод, ҳарб карданд.
*«Таърихи Систон»*

**пазира шудан** а) пешвоз намудан, истиқбол кардан.

Чу Рустам биёмад ба наздики шоҳ,
Пазира шудандаш ба якрӯза роҳ. *Фирдавсӣ*

Ҳорис бо ҳамаи бузургон ва мӯҳташамони хеш пазираи вай шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

б) баробарӣ кардан, муқобил шудан; рӯ ба рӯ гаштан барои муқобила.

Чун ӯ ҳалқа кард он каманди батоб,
Пазира наёрад шудан офтоб. *Дақиқӣ*

Пазира шудаш деврo ҷангҷӯй,
Сипаҳро чу рӯй андаромад ба рӯй. *Фирдавсӣ*

в) рағбат намудан, моил шудан.

Гарчи тоқат набуд дар нояш,
Ҳам ба рафтан пазира шуд рояш. *Низомӣ*

г) қабул кардан, пазируфтан.

Ман, ки ин шуғлро пазира шудам,
З-он лабу зулфу хол тира шудам. *Низомӣ*

Онро, ки хирад шавад пазира,
Аз хона чӣ фарқ то ҷазира. *Шоҳин*

д) анҷом ёфтан, ба охир расидан.

Сад шукр, ки шуд пазира ин ранҷ
Дар соли ҳазору се саду панҷ. *Шоҳин*

е) ба итоат даромадан, фармонбардор гаштан.

Пазира шудандаш ҳама саркашон,
Ки буданд дар подшоҳӣ нишон. *Фирдавсӣ*

**пазираи** *касе* **омадан** а) ба истиқбол омадан, ба пешвоз баромадан; рӯ ба рӯ шудан; тасодуф омадан.

Дар роҳ ҷамоате асасон пазираи ман омаданд.
*Авфӣ*

Пазираш омада Иблису гуфт: Эй фарзанд,
Чӣ гуна омадӣ ин ҷо, бигӯй. Гуфт: Чу сим.
*Сӯзанӣ*

б) муқобил омадан; баробар шудан, баробар омадан, рӯ ба рӯ омадан (барои муқобила ва баробарӣ кардан бо касе).

Манам, — гуфт, — Настур, пури Зарир,
Пазира наёяд маро наррашер. *Дақиқӣ*

Қутайба чаҳор сад мард бигузид аз хешон ва ёрон ва меҳтарони лашкар ва ба Самарқанд даромад ва Ғӯрак пазираи ӯ омад. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАЗИРИШ** پذیرش қабул, пазируфтан, пазируфторӣ, истиқбол.

Хирадманд рӯ аз пазириш натофт,
Ба ғаввоси дур ба дарьё шитофт. *Низомӣ*

Пазиришҳои ӯ кардаш ҳама ёд,
Пас он гаҳ номаи хисрав бад-ӯ дод.
*Фахриддини Гургонӣ*

**пазириш кардан** қабул кардан, истиқбол намудан.

[Ҳусайни Тоҳир ва Абдуллоҳи Собиӣ] ба Бухоро шуданд ва амири Хуросонро пазиришҳо карданд ба молҳои бузург. *«Таърихи Систон»*

**ПАЗИРО** پذیرا 1. пазиранда, қабулкунанда.

Аз ин шуд тани ман пазирои ҷон
В-аз он омадам зиндаи ҷовидон. *Ҷомӣ*

Онҳо, ки пазирои авомир шуданд, аз уқул ва нуфус ба мақоми аввалӣ бозгаштанд.
*Аҳмади Дониш*

**пазирои даво** қабулкунандаи дорую дармон, давопазир.

Ҷон мурдаи дарде, ки пазирои даво нест,
Захме, ки ба марҳам шавад олуда, зи мо нест.
*Зуҳурӣ*

2. матбӯъ; мақбул.

Пазиро сухан буд, шуд ҷойгир,
Сухан, к-аз дил ояд, бувад дилпазир. *Низомӣ*

3. *фалс.* ҳаюло, моддаи аввалии ҳар чиз, материя.

Ҳар пазирое, ки пазируфтаӣ, ҳастии вай тамом шавад ва ба феъл шавад, он пазироро ҳаюло хонанд ва моддат хонанд. *Ибни Сино*

**ПАЗИРУФТ||ПАЗРУФТ||ПИЗРУФТ** پذیرفت||پذرفت аҳд, ӯҳдадорӣ; ваъда.

Мардумон чун сухани Баҳром бишуниданд, бад-ин пазируфтҳо шод шуданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАЗИРУФТА||ПАЗРУФТА||ПИЗРУФТА** پذیرفته||پذرفته

1. қабулшуда, қабулгардида.

Чу он ҳадьяро ӯ пазируфта дид,
Расида беҳию бадӣ рафта дид. *Фирдавсӣ*

Лек ӯ худ ибрате бигрифта буд,
З-он ду довар пандҳо пизруфта буд. *Румӣ*

**2.** ба зимма гирифташуда, ба ӯҳда гирифташуда, аҳдшуда.

Ба шарте ки дар аҳди шаҳ доштам,
Пазируфтаҳоро нигаҳ доштам. *Низомӣ*

**пазируфта шудан** қабул гардидан, иҷобат ёфтан.

Чу бо довар он розҳо гуфта шуд,
Ниёиш ҳамон гаҳ пазируфта шуд. *Фирдавсӣ*

**ПАЗИРУФТАН||ПАЗРУФТАН||ПИЗРУФТАН** پذیرفتن||پذرفتن

**1.** қабул кардан; гирифтан.

Ҳама чиз пирӣ пазирад, бидон,
Магар дӯстӣ, к-он бувад ҷовидон.
*Абӯшакури Балхӣ*

Зайғаме насл пазируфта зи дев,
Оҳуе ном ниҳода якрон. *Рӯдакӣ*

Ғуломи ҳиммати онам, ки зери чархи кабуд
Зи ҳар чӣ ранги тааллуқ пазирад, озод аст.
*Ҳофиз*

**2.** ба худ қабул кардан; мақбул доштан (сухан, насиҳат ва ғ.).

Насиҳат аз душман пазируфтан хатост, валекин шунидан равост, ки ба хилофи он кор кунӣ, ки айни савоб аст. *Саъдӣ*

Гар кунам маъни муҳаббат, кай пазирад ҳарфи ман
Ин дили девонаи ман, баски дар фармони туст.
*Шоҳин*

**3.** ба зимма гирифтан, ӯҳдадор шудан, аҳд кардан.

[Исмоили Сомонӣ] гуфт: То ман зинда бошам, бораи вилояти Бухоро ман бошам ва он чӣ пазируфт, тамом кард ва пайваста ба тани хеш ҳарб кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Битарсиданд ва хироҷҳо пазируфтанд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**4.** *маҷ.* шукр кардан, мамнун шудан.

Чу яздон туро фарраҳӣ доду бахт,
Ҳамон лашкару ганҷу мардиву тахт,
Аз ӯ гар пазирӣ, ба афзун шавад,
Дил аз носипосӣ пур аз хун шавад. *Фирдавсӣ*

**5.** ҷоиз шумурдан, лоиқ дидан, писандидан.

Бипазруфт Гуштосб, гуфто, ки: Низ
Нафармоямаш додан аз бож чиз. *Дақиқӣ*

Айби ҷавонон напазируфтаанд,
«Пириву сад айб» — чунин гуфтаанд. *Низомӣ*

**6.** рӯ ба рӯ шудан, дучор гардидан.

... Ки ёре чунин баҳри ту кофтам,
Ба охир пазируфтаму ёфтам. *Савдо*

**ПАЗИРУФТАНӢ||ПАЗРУФТАНӢ||ПИЗРУФТАНӢ** پذیرفتنی|| پذرفتنی қобили қабул, қабул карданӣ, лоиқи қабул.

Он амалам бахш, ки бе гуфтанӣ
Пеши ту орад ба пазируфтанӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЗИРУФТГОРӢ** پذیرفتگاری **1.** тақаббул, қабул кардан; **пазируфтгорӣ кардан** қабул кардан, пазироӣ кардан.

Қубод бар вай нома кард, вайро бихонд ва бо ӯ пазируфтгорӣ кард. *«Таърихи Табарӣ»*

Эшон роҳи табасбус ... пеш гирифтанд ва аз забони Абулмалик бинни Нӯҳ пазируфтгориҳо карданд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**2.** ба ӯҳда гирифтан, ба кафолат гирифтан.

**ПАЗИРУФТОР** پذیرفتار зомин, кафил, мутасаддӣ.

Мо ҳар ду шуморо пазируфторем аз Парвез ба ҳама некӯӣ ва дод. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАЗИРУФТОРӢ** پذیرفتاری қабулсозӣ, пешвозгирӣ; **пазируфторӣ кардан** қабул кардан, пешвоз гирифтан, меҳмондорӣ кардан.

Пас Алӣ дигар рӯз бирафт ва эшонро пазируфторӣ кард ва бозгардонид. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАЗОНАНДА** پزاننده чизе, ки ба пухтагӣ мерасонад, ба қивом расонанда.

Ва агар рӯзе чанд бигзарад, ба чизҳои пазонанда ва таҳлилкунанда ҳоҷат ояд.
*«Захираи хоразмшоҳӣ»*

**ПАЗОН(И)ДАН** پزاندن||پزانیدن пухта расонидан.

Ҳарчанд офтоб сабаби пазонидани мева аст, ҳам он ҷо қуввати табиӣ бояд, ки бо вай ёр бувад.
*Ибни Сино*

Ҳарорати ғаризӣ ҳамеша ба андозаи хеш рутубатҳоро меҷунбонад ва мепазонад.
*«Захираи хоразмшоҳӣ»*

**ПАЗРУФТ** پذرفت *ниг.* **пазируфт.**

**ПАЗРУФТА** پذرفته *ниг.* **пазируфта.**

**ПАЗРУФТАН** پذرفتن *ниг.* **пазируфтан.**

**ПАЗРУФТАНӢ** پذرفتنی *ниг.* **пазируфтанӣ.**

Ҳамон гаҳ бигуфт, он чӣ буд гуфтанӣ,
Ҳама дарпазируфт пазруфтанӣ. *Фирдавсӣ*

**ПАЗРУФТГОР||ПИЗРУФТГОР** پذرفتگار **1.** қабулкунанда, эътирофкунанда, мӯътариф; **2.** зомин, кафил, мутасаддӣ.

Чу равшан гашт бар Шопур кораш,
Ба сад савганд шуд пазруфтгораш. *Низомӣ*

**ПАЗРУФТГОРӢ||ПИЗРУФТГОРӢ** پذرفتگاری **1.** пазируфтгорӣ, қабул намудан; эътироф; **2.** *маҷ.* изҳори эҳтиром.

Дурудат бод Шаҳру аз шаҳаншоҳ
Зи домоди накӯбахту накӯхоҳ.
Дуруде бо басе пазруфтгорӣ,
Ба шоҳиву меҳиву комгорӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ПАЙ I** پی **1.** раг, реша, банди устухонбандӣ; раги пушти пошна, раги миёнаи соқ ва пошнаи пой.

Ҳазор пора паю устухону гӯшт бубин,
Чӣ гуна баст як андар дигар ба як мисмор.
*Носири Хисрав*

Ғузруф чизест, нармтар аз устухон ва сахттар аз пай. *«Захираи хоразмшоҳӣ»*

Аспе, ки чун камони шикаста вуҷуди ӯ
Сар то қадам ба ғайри паю устухон набуд. *Исмат*

**2.** *маҷ.* поя, асос, буньёд, бун, таҳкурсӣ.

Набишта бад-он ҳуққа таърихи он,
Падидор карда паю бехи он. *Фирдавсӣ*

Аз раийят касе, ки мол рабуд,
Гил зи пай баргирифту бом андуд. *Саъдӣ*

**пай афкандан** бино кардан, бино сохтан, буньёд намудан.

Пай афкандам аз назм кохе баланд,
Ки аз боду борон наёбад газанд. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* қасд, азм, ирода.

Ман толиби ханҷи ту шабу рӯз,
Андар паи куштанам ҷарой? *Унсурӣ*

**паи ҷон будан** дар қасди ҷон будан.

Душмани доно, ки паи ҷон бувад,
Беҳтар аз он дӯст, ки нодон бувад. *Низомӣ*

4. *маҷ.* қудрат, тавоноӣ, тобу тоқат.

Чаро кардаӣ ном Ковус-Кай,
Ки дар ҷанги шерон надорӣ ту пай! *Фирдавсӣ*

◇ **пай буридан** *киноя аз* несту нобуд кардан, маъдум сохтан.

Бибуррам паи аждаҳоро зи хок,
Бишӯям ҷаҳонро зи нопок пок! *Фирдавсӣ*

Кини ӯ чун дом гашту душманонро пой баст,
Ваҳми ӯ чун теғ гашту гумраҳонро пай бурид. *Муиззӣ*

**пай кандан** *киноя аз* қасд кардан, қасди ҷон кардан.

Пеши ман аз ишқ бар сар мезанад,
Дар пай андар пай паи ман меканад. *Хоқонӣ*

**пай кардан** а) буридан, қатъ кардан.

Хоҳам дигар ин дарахт пай кард,
Андешаи баргу бори вай кард. *Файзӣ*

б) буридани раги пои асп ё шутур, то ки аз гаштан бозмонад.

Роҷ, чун кор аз даст рафта буд, ... бифармуд, то ҷамеи аспонро пай карданд. *«Таърихи Фаришта»*

Бе талаб роҳи умр тай кардан
Ноқаи ҳиммат аст пай кардан. *Бедил*

в) *киноя аз* мағлуб кардан.

Наҳанге, ки ӯ пилро пай кунад,
Зи оҳубара оҷизӣ кай кунад? *Низомӣ*

**бар устухон будани пай** *киноя аз* зинда будан, барҳаёт будан.

Чун камон хидмати ту хоҳам кард,
То туро пай бар устухон бошад. *Заҳири Форьёбӣ*

**ПАЙ II** پى **1.** по, қадам.

Паи мезбон бар ту фархунда бод,
Ҳама тоҷдорон туро банда бод. *Фирдавсӣ*

Чу шуд шаҳ ба наздикии ғори танг,
Даромад паи бодпоён ба санг. *Низомӣ*

2. нишон, асар, нақши пой.

Чу хуршеди тобон ба гунбад расид,
Ба ҷое паи гӯру оҳу надид. *Фирдавсӣ*

З-он дур ки пои вай бибӯсад,
Ноёфта пой, пай бибӯсад. *Ҷомӣ*

3. бо изофа ё бо изофа ва пешоянд ҳамчун пешоянди номии таркибӣ бо маънои гуногун: **паи ...** барои ..., баҳри ...

Ҳамчу гандум паи ризқи дигарон меҳнат каш,
Гарчи гардад ба сарат санг, зи кас нон маталаб. *Мулҳам*

**аз пай** а) аз пас, аз қафо; паси ...

Ғаме, к-аз паяш шодмонӣ бувад,
Беҳ аз шодие, к-аз пасаш ғам хӯрӣ. *Саъдӣ*

б) баъди ..., баъд аз ..., пас аз ...

Эй кош, ки ҷои орамидан будӣ!
Ё ин раҳи дурро расидан будӣ!
Кош аз паи сад ҳазор сол аз дили хок
Чун сабза умеди бардамидан будӣ! *Хайём*

в) барои ..., баҳри ...

Гуфт рӯзе ёри ӯ: Имшаб биё,
Ки бипухтам аз паи ту лӯбиё. *Румӣ*

**аз паи он ки ...** барои он ки ...

Гуфтам, ки чаро бе ту чунин пажмонам?
Гуфт: Аз паи он ки ту танӣ, ман ҷонам. *Унсурӣ*

**аз ин пай** баъд аз ин, минбаъд, аз ин пас.

... Ки ман бо ту чунон бошам аз ин пай,
Чу дониш бо равону шир бо май. *Фахриддини Гургонӣ*

**дар (ё андар) паи** *чизе* паси ..., ақиби ..., дунболи ...

Кӯдакон бар дари гармоба бозӣ мекарданд, пиндоштанд, ки мо девонагонем, дар паи мо афтоданд ва санг меандохтанд. *Носири Хисрав*

Устод Рашидро шеърест радифаш
Чун зулфи бутон нағзу ба ҳанҷор шикаста.
Ман Сӯзаниям, шеъри ман андар паи он шеър
Н-арзад ба яке сӯзани сӯфоршикаста. *Сӯзанӣ*

**дар паи** *касе* **будан** таъқиб кардан, қасд кардан бо нияти бад.

Чу султон фазилат ниҳад дар паям,
Надонӣ, ки душман бувад дар паям. *Саъдӣ*

◇ **пай афшурдан** (*ё* **фушурдан, фишурдан**) а) қадам ниҳодан, иқдом кардан.

Ғорати ишқат расид, рахти дил аз мо бибурд,
Фитна ба кин сар кашид, шеҳна ба худ пай фушурд. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) истодагарӣ кардан, устувор будан (дар коре).

Дар ситамгорагӣ пай афшурданд,
Мегирифтанду хона мебурданд. *Низомӣ*

Ба тундӣ суи румиён ҳамла бурд,
Ба хунрезию кинкашӣ пай фишурд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пай бардоштан** а) қадам мондан, по ниҳодан.

Ба ҳар пай, ки бардошт қайсар зи роҳ,
Ҳама рехт динор ганҷури шоҳ. *Фирдавсӣ*

б) асар ёфтан, нишону аломат пайдо намудан аз чизе.

Дунболи ашк афтодаам, ҷӯям дили гумкардаро,
Аз хун тавон бардошт пай нахчири пайконхӯрдаро. *Абӯтолиби Калим*

в) дунболагирӣ кардан, таъқиб кардан.

Ду гурги ҷавон тухми кин коштанд,
Паи рӯбаҳи пир бардоштанд. *Низомӣ*

**пай барфушурдан** *ниг.* **пай афшурдан.**

Ба натъи кина пай чун барфушурдӣ,
Дарафкан пилу шаҳрух зан, ки бурдӣ. *Низомӣ*

**пай бурдан** а) қадам ниҳодан, пой гузоштан; рафтан, роҳ гаштан.

Баҳром ба сӯи гӯр пай бурд,
Қай мурду касе нагуфт: Қай мурд? *Ҳилолӣ*

б) ҳис кардан, сарфаҳм рафтан, ба моҳияти чизе расидан.

В-он кӣ пай бар сухан надонад бурд,
Гар бузург аст, зуд гардад хурд. *Низомӣ*

Ба дилу ҷон ниҳуфта гӯй, ки дев
Набарад пай бад-он ба ҳилаву рев. *Ҷомӣ*

в) огоҳ шудан, донистан, воқиф гаштан.

Мискин дили ман гум шуду ман дар талаби вай
Бурдам ба камонхонаи абрӯи туаш пай. *Салмони Соваҷӣ*

Ба ҳар як қатра хуне бурда шуд пай,
Ақиқи номи Лайлӣ нақш дар вай. *Мулҳам*

**пай гардондан** *киноя аз* бозгардондан, роҳ надодан, монеъ шудан.

Бигардон паи шер аз ин бӯстон,
Мадеҳ пилро ёди Ҳиндустон. *Низомӣ*

**пай гирифтан** а) таъқиб кардан, аз пас рафтан; пайравӣ кардан.

Балоҷӯӣ роҳи Банӣ-Тай гирифт,
Ба куштан ҷавонмардро пай гирифт. *Саъдӣ*

б) пайравӣ кардан, ҳамроҳӣ кардан.

Писари Нӯҳ бо бадон бинишаст,
Хонадони нубувваташ гум шуд,
Саги асҳоби каҳф рӯзе чанд
Паи некон гирифт, мардум шуд. *Саъдӣ*

**пай гум кардан** бераҳа рафтан, роҳ гум кардан.

Чаро маркабамро наяфтод сум,
Чаро пай накардам дар ин роҳ гум. *Низомӣ*

Завқ дар ғамхост, пай гум кардаанд,
Оби ҳайвонро ба зулмат бурдаанд. *Румӣ*

**пай ниҳодан** қадам мондан, по ниҳодан.

Зи боло чу пай бар замин барниҳод,
Биёмад Фаридун ба кирдори бод. *Фирдавсӣ*

Касе, к-аз дӯстӣ берун ниҳад пай,
Дар оини вафо саг беҳтар аз вай. *Ҳилолӣ*

**пай расидан** *киноя аз* фалокат рӯй додан, воқеаи бад ба вуқӯъ омадан.

Солҳо бигзарад, ки ҳодисаро
Нарасад бар ҳарими мулки ту пай.
*Заҳири Форъёбӣ*

**пай фишурдан** (*ё* **фушурдан**) *ниг.* **пай афшурдан; пай ғалат кардан** *ниг.* **пай гум кардан.**

Аз он раҳ ба ҷое наёвардаанд,
Ки аввал қадам пай ғалат кардаанд. *Саъдӣ*

**паи коре гирифтан** аз паси коре шудан, ба коре машғул шудан.

Нақдҳоро бувад оё, ки иёре гиранд,
То ҳама савмаадорон паи коре гиранд? *Ҳофиз*

Ошиқонему зи кори ҳама олам фориғ,
Мо на онем, ки ҳаргиз паи коре гирем. *Ҳилолӣ*

**паи** *касе* **шудан** аз паси касе рафтан, аз дунболи касе рафтан.

Онон, ки куҳан буданду онон, ки наванд,
Ҳар як паи якдигар якояк бишаванд,
В-ин мулки ҷаҳон ба кас намонад ҷовид,
Рафтанду равему боз оянду раванд. *Хайём*

**аз пай шудан** аз пас рафтан; барои ба мақсад расидан кӯшиш кардан.

Ин замон ёр шуд чу бегона,
Аз паи ӯ дигар шавам ё на? *Мушфиқӣ*

**аз паи ҷон гирифтан** *киноя аз* маҳкам доштан, сахт гирифтан.

Ишқ аз паи ҷон гирифт моро,
Халқе ба забон гирифт моро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба (зери) пай сипардан** поймол кардан, лагадкӯб кардан.

Агар хоки моро ба пай биспарад,
Аз ин кардаи хеш кайфар барад. *Фирдавсӣ*

Ҳашмат мабину салтанати гул, ки биспарад
Фарроши бод ҳар варақашро ба зери пай. *Ҳофиз*

**бар пай омадан** аз қафо омадан, аз пас таъқиб кардан.

Гурезон чу бошӣ, ба шаб бошу бас,
Ки то бар пай аз пас наёядт кас. *Асадӣ*

**бар паи** *касе* **шудан** аз пай рафтан, дунболагирӣ кардан.

Барошуфту бардошт зину лигом,
Бишуд бар паи Рахш ношодком. *Фирдавсӣ*

**дар пай афтодан** аз қафо омадан.

Вахше ду-се дар пай уфтода,
Чун ӯ ҳама уру саркушода. *Низомӣ*

**зери пай кардан** а) *поймол кардан, лагадкӯб кардан*; б) *киноя аз* тасарруф кардан, истило кардан.

Ҷаҳонро кунад яксара зери пай,
Бибошад сазовори дайҳими кай. *Дақиқӣ*

**ниҳон гаштани пай** бенишон гардидан, гум шудани асару нишон.

Бад-эшон чунин гуфт шоҳи ҷаҳон,
Ки ҳаргиз паи кин нагардад ниҳон. *Фирдавсӣ*

**ПАЙ III** پی **бор, каррат, навбат, дафъа.**

Сад пай зи ҷаври худ маро рухсора тар дидӣ ба хун,
Лаб тар накардӣ ҳеҷ гаҳ, к-аз чист ин рухсора тар.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Мулозимони дарашро бибӯс сад пай по,
Дуои ман ба ҷанобон ягон-ягон бирасон.
*Салмони Соваҷӣ*

**ПАЙВАНД** پیوند **1.** *иттисол, пайвастагӣ, васл.*

Шитоби умри ман бинӣ, мабур аз дӯстон, ҷоно,
Гиреҳ магсил зи тан ҷонро, ки душвор аст пайвандаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҷон ба лаб омаду пайванди раги ҷони маро
Торе аз турраи пурпечу хамат мебояд. *Мушфиқӣ*

**пайванд додан** пайваст кардан, васл додан.

Лабат ба ханда фароҳам шавад бад-он хубӣ,
Ки барги лола ба барги дигар диҳӣ пайванд.
*Шоҳин*

**пайванд ёфтан** ба ҳам расидан, пайваст шудан.

Ба хун пайванд ёбад, ҳар чӣ буррад, чун ту бибридӣ,
Зи дил хун баҳри маҳкам кардани пайванд мерезам.
*Ҷомӣ*

**2.** алоқа, муносибат.

Маро гӯӣ зи пайвандам чӣ дорӣ,
Чӣ дорам, ҷуз ғами ҳиҷрон надорам. *Анварӣ*

Бошад, ки ба юмни он ду мо ҳам
Пайванд ба ҳам кунем мӯҳкам. *Шоҳин*

**пайванд буридан** тарки муносибат кардан, тарки алоқа намудан.

Бурад пайванди ҷон аз тан ба як дам,
Вале бо ӯ бувад ҷовид маҳкам. *Ҷомӣ*

Гуфтӣ, ки: Ҷудо нашав зи хешон,
Пайванд мабур зи васли эшон. *Ҳилолӣ*

**пайванд гусастан** (*ё* **гусистан**) *ниг.* **пайванд буридан.**

Кушо дастеву аз по банд бигсил,
В-аз ин беҳосилон пайванд бигсил. *Ҷомӣ*

Ба занҷири зулфаш дили мост дар банд,
Зи сарриштаи ақл бигсаста пайванд. *Шоҳӣ*

**3.** сахт вобаста, мутааллиқ.

Ниҳоли дарди дил, пайванди ишқам,
Муҳаббатзодаам, фарзанди ишқам. *Мулҳам*

4. банди аъзои бадан.

Яке найза зад бар камарбанди ӯй,
Газанде наёмад ба пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

**пайванди ангушт** банди ангушт; **пайванди даст** банди даст; **пайванди пой** банди пой, ғӯзак; **пайванди устухон** банди устухон; 5. хешу табор, ақрабо, наздикон, дӯстон; ошноён.

Сар аз тан ҷудо кун, заминро бишӯй
Зи пайванди Заҳҳоку хешони ӯй! *Фирдавсӣ*

Ҳалокухон ... гуфт: Ҳар кас ки сар аз мутоваати мо печид, бо зану фарзанд ва хешу пайванд ва билоду ибод нест шуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

6. хешию таборӣ; наздикӣ; дӯстӣ; ошноӣ.

Кӣ хӯрад бар зи ту, ки ту ҳаргиз
Тухми пайванди кас накоштаӣ! *Анварӣ*

7. иттиҳод, ягонагӣ, ваҳдат.

Чу пайванде набошад ҷону дилро,
Чӣ хезад аз мулоқот обу гилро? *Ҷомӣ*

8. меҳру муҳаббат.

Чу Ковус рӯи канизак бидид,
Дилаш меҳру пайванди ӯ баргузид. *Фирдавсӣ*

Дил, ки ба пайванд накӯшад, бидӯз,
Ёр, ки дилсӯз набошад, бисӯз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пайванд кардан** а) мулҳақ гардонидан, муттасил намудан.

Аз ҳама мебур, бад-ӯ пайванд кун,
Бар дари як ёр худро банд кун. *Румӣ*

б) *маҷ.* дӯхтан, ба ҳам дӯхтан.

Ҷомаи ҷон чок шуд, торе зи пироҳан бубахш,
К-аз чунон ришта тавон пайванд кард ин чокро. *Ҷомӣ*

в) пайваст намудани навда ва ё пӯсти як дарахт ба дарахти ҳамҷинси дигар бо амали махсус: исканапайванд, найчапайванд, пӯстпайванд ва ғ.

Ҳар шох ба мева карда пайванд,
Ҳамчун падарон ба васли фарзанд. *Ҳилолӣ*

**пайванд шудан** а) пайвастан, алоқаманд шудан, вобаста гаштан; б) муттасил шудан, ба ҳам расидан.

Накӯст панд, вале захми ғамза хӯрда дилам,
Шикофи теғ куҷо аз сухан шавад пайванд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЙВАНДГАР** پیوندگر касе, ки ба амали пайванд кардан машғул аст.

**ПАЙВАНДГАРӢ** پیوندگری пайвандкунандагӣ, васлагарӣ.

**ПАЙВАНДДОР** پیونددار зарфи шикастаи қадоқин.

Улфати баъд аз ҷудоӣ баднамо бошад басе,
Гар ҳама часпон бувад чун косаи пайванддор. *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАЙВАНДӢ** پیوندی 1. дарахти пайвандшуда; 2. мевае, ки аз дарахти пайвандшуда ҳосил гардидааст.

**пайваст** پیوست *асоси замони гузаштаи* **пайвастан.**

**ПАЙВАСТ** پیوست 1. пайвандшуда, иттисольёфта; **абрӯи пайваст** абрӯи муттасил, абрӯе, ки миёнааш ба ҳам васл шудааст.

Ба таслими қазоят гавҳари ҷон менихад гардан,
Ба қатли дил кашад шамшер чун абрӯи пайвасташ. *Мулҳам*

2. ҳамеша, доим, мудом, пайваста.

Будаам риши гов, то ҳастам,
Риши говист кор пайвастам. *Ҷомӣ*

Хазон аз ҳиммати волои як даст,
Замин фарши зарине баста пайваст. *Мулҳам*

**ПАЙВАСТА** پیوسته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **пайвастан;** 2. муттасил; ҳамҳудуд, ба ҳам расида.

Пайвастаи ҳисори Бухоро саҳроест, ки онро Даштак хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

3. бо ҳам дигар зич алоқаманд.

Пайвастаем мо чу тану ҷон, вале рақиб
Чун риштаи гусаста бувад дар миён гиреҳ. *Шоҳин*

4. паси ҳам, паи ҳам, пай дар пай, дунболи ҳам; 5. ҳамеша, доим, ҳама вақт.

*Гарчи пайваста дам аз хурдашиносӣ задаам,*
Бетааммул зи даҳони ту нишон натвон гуфт. *Исмат*

Абулфайзхоҷа марде буд соҳиби фазлу камол ва қаландармашраби лоубол, ҳамвора аниси фузало ва пайваста ҷалиси кубаро будӣ. *Садри Зиё*

6. хеш, хешованд; дӯст, дӯсти наздик.

Набинанд хешону пайвастагон,
Набинанд нолидани хастагон. *Дақиқӣ*

Нигаҳ кардаме нек ҳар сӯ басе,
Зи пайваста пешам набудӣ касе. *Фирдавсӣ*

**ПАЙВАСТАГӢ** پیوستگی алоқамандӣ, иттисол, робита, васл; иттифоқ, иттиҳод.

Мабош, эй ғунча, аз авроқи гул мағрури ҷамъият,
Ки ин пайвастагиҳо дар бағал дорад ҷудоиҳо. *Бедил*

Пайвастагие, ки дошт бо ёр,
Нагзошт, ки рӯ кунад ба ағьёр. *Шоҳин*

**ПАЙВАСТАН** پیوستن 1. пайванд кардан, муттасил намудан.

Дили ман на чунон дар меҳр бишкаст,
Ки донад мардум ӯро боз пайваст. *Фахриддини Гургонӣ*

2. мулҳақ шудан, муттасил гаштан; ҳамроҳ шудан.

Ғуломони гурехта низ бо эшон мепайвастанд ва рунуду авбоши шаҳрҳо пеши эшон мерафтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Баъд аз инам чӣ ғам аз тири каҷандози ҳасуд,
Ки ба маҳбуби камонабруви худ пайвастам. *Ҳофиз*

Ба ман пайвастаӣ, эй доғу аз дасти ту месӯзам,
Ту ҳам, эй гирья, ғаммозиву доим ошнои ман. *Мушфиқӣ*

**ба ҳам пайвастан** муттаҳид шудан бо якдигар.

Зудтар бояд рафтан, пеш аз он ки ҳар ду бародарон ба ҳам пайванданд ва ҷамъияте кунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. расидан ба чизе.

Аҳли Бухоро аз ранҷ берун омаданд ва ба роҳат пайвастанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. *маҷ.* фиристодан, раҳо кардан (тир ва ғ.).

Барафрохт ёлу бағал баркушод,
Бипайваст тире дигар раҳ чу бод. *Хоҷу.*

5. *маҷ.* барангехтан, барангезондан, барпо кардан (ҷанг ва ғ).

Назару Ғамза ҳар ду барҷастанд,
Ҷодувон низ ҷанг пайвастанд. *Мушфиқӣ*

6. *маҷ.* навиштан, ба риштаи назм кашидан; эҷод кардан.

Зи гуфтори деҳқон кунун достон
Бипайвандам аз гуфтаи бостон. *Фирдавсӣ*

Ман ин нома аз гуфтаи бостон
Бипайвастам аз ранг чун бӯстон. *Савдо*

7. *маҷ.* шифо ёфтан, сиҳат шудан.

Ду ҳафта баромад бар он хаста мард,
Бипайвасту бархост аз ранҷу дард. *Фирдавсӣ*

**ПАЙГОР** پیگار *ниг.* **пайкор.**

**ПАЙДО** پیدا **1.** ошкор, ҳувайдо, равшан; зоҳир, намудор; маълум.

Ту оӣ, ки ман ҷуз ту ёре надонам,
Туӣ ёри пайдову ёри ниҳонам. *Анварӣ*

Ба сӯи шоҳи худ дуздида медид,
Гаҳе пайдо, гаҳе пӯшида медид. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дарде, ки дар оини вафо ҳамраҳи ҷон нест,
Дардест, ки ин қобили пайдову ниҳон нест.
*Махфӣ*

**пайдо доштан** намоён будан.

Дар обе, ки пайдо надорад канор,
Ғурури шиновар наёяд ба кор. *Саъдӣ*

2. мавҷуд, вуҷуддошта.

Доғ — қурсест, ки дар хони муҳаббат пайдост,
Ишқ — нахлест, ки ҷуз дард набошад бараш.
*Мулҳам*

**пайдо будан** а) намоён будан.

Сипоҳе гарон кӯҳ то кӯҳ мард,
Ки пайдо набуд рӯзи равшан зи гард. *Фирдавсӣ*

б) вуҷуд доштан, мавҷуд будан.

Нест дар зери фалак *дидан бино* пайдо,
В-арна ҳар косаи анҷум назари ҷоми Ҷам аст.
*Мулҳам*

**пайдо будан** *аз чизе* фарқ доштан, тафовут доштан аз чизе.

Писар буд мар-ӯро гиромӣ яке,
Ки аз моҳ пайдо набуд андаке. *Фирдавсӣ*

Сухани рост тавон донист аз лафзи дурӯғ,
Боди наврӯзӣ пайдо бувад аз боди хазон.
*Фаррухӣ*

**пайдо гардидан** (*ё гаштан*) а) зоҳир шудан, намоён гаштан; ёфта шудан.

Мебуриданд раҳ, ки ногоҳе
Гашт пайдо пуробу гил роҳе. *Ҷомӣ*

б) расидан, фаро расидан; ба вуҷуд омадан.

Чу шамъ аз сӯзи дил оташ занам дар кишвари аъзо,
Маро аз ҳар тараф гардида сад дарду алам пайдо.
*Сайидо*

**пайдо кардан** а) вонамуд кардан; намудор кардан, намоён намудан; ошкор кардан, зоҳир сохтан.

Юсуф тарсид, ки ӯ танҳо танг шавад, бо ӯ хилват кард ва худро бар вай пайдо кард.
*«Таърихи Табарӣ»*

Дил зи дасти дида ҳар хуне, ки пинҳон хӯрда буд,
Гирьям як-як ба рӯи дида пайдо кард боз.
*Исмат*

б) ёфтан; касб кардан, ҳосил намудан.

Рав, ту аввал чашмро пайдо бикун,
Баъд аз он дида ба сӯяш во бикун. *Румӣ*

в) *маҷ.* муҳайё намудан, тайёр кардан, омода сохтан.

Ба сад хуни ҷигар асбоби айше кардаам пайдо,
Шабе дар хонаи ман меҳмон гардӣ, чӣ хоҳад шуд?
*Сайидо*

**пайдо кардан** *чизеро аз чизе* ташхис додан, фарқ кунонидан чизеро аз чизе.

Теғи чӯбин агарчи теғнамост,
Ҳарб пайдо кунад дурӯғ аз рост. *Саъдӣ*

**пайдо омадан** а) зоҳир гардидан, падид омадан.

Чу оқил ҳаме то нагӯяд сухан,
Аз ӯ ҳеҷ пайдо наёяд ҳунар. *Масъуди Саъд*

б) ба вуқӯъ омадан, воқеъ шудан.

Агар вақте шиддате ва кори сахт пайдо ояд, мардум оҷиз намонад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**пайдо шудан** а) намоён гаштан; ошкор гардидан, зоҳир гаштан.

Чу дар бозори ҳусн аз як тараф пайдо шудӣ ногаҳ,
Харидорони Юсуф бартараф карданд савдоро.
*Ҳилолӣ*

Ба шаҳре гуфтам ин рамзу ҳанӯз он ганҷи нопайдо,
Ки ҷуз худ кас надонистам, к-аз ӯ пайдо шавад розам. *Исмат*

б) ба вуҷуд омадан.

То ту рӯ дар зуҳур овардӣ,
Ду ҷаҳон шуд ба як нафас пайдо. *Ибни Сино*

Аз Ҳавво шаст батн бача ду-ду пайдо шуданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) ёфт шудан.

Шабе Маҷнун ба Лайлӣ гуфт, к-эй маҳбуби беҳамто!
Туро ошиқ шавад пайдо, вале Маҷнун нахоҳад шуд.
*Ҳофиз*

Ба ҳар қуфле, ки ангушташ расидӣ
Шудӣ он қуфлро пайдо калиде. *Сайидо*

**ПАЙДОВАР** پیداور мавҷуд, вуҷуддошта.

Мардуми чашми кавокиб рехт аз борони ашк,
Баҳр гуфто: Одами обӣ зи ман пайдовар аст.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАЙДОВАСӢ** پیداوسی пули тиллоӣ, ки мувофиқи ривоят дар замони подшоҳони Қаён дар Эрон панҷ динор арзиш дошт.

...Ки бар паҳлавӣ мӯбаде порсӣ
Ҳаме ном бурдаш пайдовасӣ. *Фирдавсӣ*

**ПАЙДОӢ** پیدائی ошкорой, ҳувайдой, равшанӣ.

Заш аз ӯ посух диҳам андар ниҳон,
Заш ба пайдоӣ миёни мардумон. *Рӯдакӣ*

Чун зи пайдоиву наздикист гум,
Чун шикам пуробу лабхушке чу хум. *Румӣ*

**ПАЙК** پیک **1.** қосид, мухбир, хабарбиёр, паёмбар.

Пеши мо пайке, ки орад муждаи иқболи ёр,
Номи он пайки муборак некпай хоҳем кард.
*Камоли Хуҷандӣ*

Биспурд ба пайку пайк бурдаш,
Бурда ба нигори ӯ супурдаш. *Шоҳин*

**пайк давонидан** ба тезӣ қосид фиристодан.

Сад нома фиристодаму он шоҳи саворон,
Пайке надавониду паёме нафиристод. *Ҳофиз*

2. *маҷ*. хидматгор.

Баста қамар осмон чу пайкон
Монад ба дарат мусаххаронро. *Хоқонӣ*

3. хабар, паём.

Ҳиҷоби номаву пайк аз миёна рафт бад-он сон,
Ки дар саломи ту хосияти каломи ту ёбам. *Ҷомӣ*

◇ **пайки аҷал** *киноя аз* марг.

Пайки аҷал якояк аз ин галла мебарад,
В-ин галларо бибин, ки чӣ осуда мечарад. *Саъдӣ*

Чанд рӯзе гар диҳад фурсат маро пайки аҷал,
Фикр бар ҳоли дили бемор хоҳам карду рафт.
*Махфӣ*

**пайки сухан** *киноя аз* сухане, ки рози дилро изҳор менамояд.

Қунуни сӯҳбати хомушӣ фурсат аст,
Ки пайки суханро даме рухсат аст. *Бедил*

**пайки фалак** *киноя аз* моҳ; **пайки умед(-ро) пай буридан** ноумед кардан.

Бар пайки умед пай буридӣ,
Пайванди маро зи вай буридӣ. *Шоҳин*

**дар пои пайк будани каъби гург** ишора ба он аст, ки қосидон барои монда нашудан устухони пои гургро ҳамчун хосияти нек ба пои худ мебастаанд.

*Зи хурдон басе фитна ояд бузург,*
Ки дар пои пайкон бувад каъби гург. *Низомӣ*

**ПАЙКАНДАН** پیکندن ҷамъ кардан, захира намудан.

Ҳар он чӣ Довуд онро ба солҳо пайваст,
Ҳар он чӣ Қорун онро ба умрҳо пайканд... *Рӯдакӣ*

**ПАЙКАР** پیکر 1. тан, бадан, колбад, ҷасад.

Ман пайкарам, эй писар, ту ҷонӣ,
Лекин чу падар най, надонӣ. *Шоҳин*

Намуда пайкари ман махзани ҳазор озор,
Намуда синаи ман миҷмари ҳазор озар. *Садри Зиё*

2. шакл, сурат; нигор.

Суратест аз санг сохта ва пайкаре бар он сурат пардохта, намедонам чӣ ҷавҳар аст ва он сурат чӣ пайкар аст. *Яҳёи Себак*

Шабе доштам сар ба зонуи ғам
Дар андеша чун пайкари чанг хам. *Бедил*

3. *маҷ*. мӯҳра, донаи шатранҷ.

Ҳама карда пайкар бар оини ҷанг,
Яке тезу ҷунбон, яке бо даранг. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ*. бут, санам; хушрӯй; ◇ **пайкари гов** зарфи шаробхӯрӣ, ки ба шакли гов сохта шудааст.

Дар пайкари гов ояду дар **колбади** мурғ
Ҷони париён, к-аз тани хум ёфт раҳоӣ. *Хоқонӣ*

**пайкарони дурахш** *киноя аз* ситораҳои осмон; **Ду Пайкар** *киноя аз* бурҷи Ҷавзо; **Ҳафт Пайкар** а) *киноя аз* бурҷи Ҳафт Додарон; б) номи асари машҳури Низомии Ганҷавӣ.

**ПАЙКАРДИРАФШ** پیکردرفش: **(ин) мори пайкардирафш** *киноя аз* фалак, осмон.

Нигаҳбони ин мори пайкардирафш
Зар андуд бар парниёни бунафш. *Низомӣ*

**ПАЙКОН** پیکان 1. нӯги тези найза ва тир, синон.

Зи пайкони тир оташе барфурӯхт,
Бар ӯ хору хошоку ҳезум бисӯхт. *Фирдавсӣ*

Донаҳои ангури бедонааш хар як пайкони новакест. *Восифӣ*

2. найза, тир.

Дилу ҷони Ҳилолӣ пеши пайконат сипар бодо,
Ки абрӯят камондор асту чашмат новакафкан ҳам.
*Ҳилолӣ*

Пайконаш ҷавҳарест, дар ганҷинаи синаи мухолифон ҷой гирифта. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**пайкони обдор** тири тез.

Ҷое, ки ту камон кашӣ, эй нахли фитна, боз
Пайкони обдор чу хурмоӣ тар хӯрам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Пайкони обдор, ки ояд зи дасти дӯст,
Бар ошиқони сӯхта борони раҳмат аст. *Ҷомӣ*

**хадангалмос пайкон** тире, ки нӯги он монанди алмос сахт ва тез аст.

Мурассаъторкаше, ҷобуксаворе, қодирандозе,
Қавибозу камондоре, хадангалмос пайконе. *Сайидо*

**пайкон задан** тир андохтан.

Мезанӣ пайкону ман дар дил ниҳон медорамаш,
Мекунӣ дашному ман вирди забон медорамаш.
*Исмат*

◇ **пайкони забон** *киноя аз* тезии забон, теззабонӣ.

Забон даркаш, ки дорад бас хатарҳо
Зи пайкони забонҳо мағзи сарҳо. *Ҳилолӣ*

**пайкони ҷафо хӯрдан** ҷабру ситам дидан.

Нагзошт, ки оҳуе чунон маст,
Пайкони ҷафо хӯрад аз он шаст. *Шоҳин*

***пайкон ба сандон андарнишондан*** *киноя аз* нишон додани маҳорати баланд; анҷом додани кори душворе.

Қасе чун ӯ ба ҷаҳон дигаре надод нишон,
Ҳаме ба сандон андарнишонд пайконро.
*Носири Хисрав*

**ПАЙКОНАСУМ** پیکانسم ҳайвоне, ки сумаш мисли пайкон тез ва сахт бошад.

Алаф дар замин гашт чун ганҷ гум,
Зи наъли сутурони пайконасум. *Низомӣ*

**ПАЙКОНГАР** پیکانگر тирсоз, хадангсоз.

Ғунча суви сабза дид хандону бигуфт:
Он ҷо ки зиреҳгар аст, пайконгар ҳаст. *Мушфиқӣ*

Ин қадар пайкон, ки дар як захми мост,
Дар дукони ҳеҷ пайконгар набуд.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАЙКОНЗАН** پیکانزن тирзан, тирандоз.

Гиреҳ бар гиреҳ дасти пайконзанон,
Зиреҳ бар зиреҳ пушти рӯинтанон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЙКОНКУШОЙ** پیکانکشای: **шасти пайконкушой** ҳалқаи махсуси тирандозӣ (барои кашидани зеҳи камон).

Ба ҳам дӯзам аз шасти пайконкушой
Басе чиниёнро чу чинӣ қабой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЙКОНРЕЗ** پیکانریز пайконфишон, тирзан, тирандоз.

Ғамза пайконрезу ошиқ маҳви ӯ моил ба қатл
Сайди мо пайдову ҳар сӯ тирборон дидаанд. *Саноӣ*

**ПАЙКОНХӮРДА** پیکانخورده тирхӯрда, касе, ки ба вай тир расидааст.

Пандгӯё, гуфтугӯ кам кун, ки пайконхӯрдаро
Дар кашидан беш аз он ранҷ аст, к-андар хӯрдан аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЙКОНӢ** پیکانی: **лаъли пайконӣ** навъе аз лаъл, ёқут, алмос ва фирӯза, ки ба шакли пайкон будааст.

Даруни пардаи гул ғунчае, ки месозад
Зи бахри дидаи хасми ту лаъли пайконӣ. *Ҳофиз*

**лолаи пайконӣ** навъе аз гули лола, ки ба шакли пайкон аст.

Бе рухат дар боғ танҳо гул ба чашмам хор нест,
Низ бар дил мехӯрад аз лолаи пайкониам.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ПАЙКОР||ПАЙГОР** پیکار||پیگار **1.** чанг, ҳарб, муҳориба, мубориза.

Қасе, ки бар ҳунари хеш эминӣ дорад,
Шавад пазираи душман ба ҷустани пайкор. *Унсурӣ*

**пайкор кардан** а) ҷангу ҷидол кардан; б) *маҷ.* баҳсу мунозира намудан.

Гаҳе бо булбулон пайкор кардӣ,
Бад-эшон сарзаниш бисьёр кардӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** қасд, ирода.

Чунин гуфт: Хом аст пайкоратон,
Шунидан наярзид гуфторатон. *Фирдавсӣ*

**ПАЙКОРПАРАСТ** پیکارپرست ҷангҷӯ, ҷангталаб.

Аз фитна дар ин сӯи фалак ҷой набинанд
Пайкорпарастон на амалро, на амонро. *Анварӣ*

**ПАЙМОИШ** پیمایش **1.** паймудан, тайи масофа намудан; **2.** андоза гирифтан, чен кардан.

Ба паймоиш андоза натвон гирифт. *Фирдавсӣ*

**ПАЙМОН** پیمان **1.** аҳд, шарт, қавлу қарор.

Маро бо ту имрӯз паймон якест,
Бигӯям, ки гуфтори ман андакест. *Фирдавсӣ*

Паймону вафо чӣ буд, чун шуд,
Паймона чӣ буд, ки вожгун шуд? *Шоҳин*

**паймон бастан** аҳд бастан, муоҳида намудан; иттиҳоду иттифоқ намудан.

Ба Синдухт бахшиду дасташ ба даст
Гирифту яке низ паймон бибаст. *Фирдавсӣ*

Бо ӯ даду дом баста паймон,
Ӯ бар сари дому дад Сулаймон. *Ҳилолӣ*

**паймон гусастан** (*ё* **гусехтан**) аҳд шикастан, ноустуворӣ ва бевафоӣ намудан.

Вафо дар кӣ ҷӯяд, чу паймон гусехт?
Хироҷ аз кӣ хоҳад, чу деҳқон гурехт?! *Саъдӣ*

Паймони саъй магсил, агар кор мушкил аст,
Раҳрав малӯл агар нашавад, раҳ дароз нест. *Урфӣ*

**паймон кардан** аҳд намудан, муоҳида кардан, қавл додан.

Ба пеши ҷаҳондор паймон кунем,
Дил аз ҷанг ҷустан пушаймон кунем. *Фирдавсӣ*

**паймон хостан** талаби аҳд кардан.

Зи ман хост паймону додам забон,
Ки ҳаргиз набошам бад-ӯ бадгумон. *Фирдавсӣ*

**паймон шикастан** аз аҳд рӯй тофтан, бевафоӣ намудан, хилофи аҳду паймон амал кардан.

Ёр боз акнун ба қасди ҷони мо,
Аҳдро бишкасту паймон низ ҳам. *Ҳофиз*

**аз (сари) паймон гузаштан** аз қавлу аҳд гаштан, аз аҳд сар печидан, паймон шикастан, бевафоӣ кардан.

Пазируфтам аз додгар доварам,
Ки ҳаргиз зи паймони ту нагзарам. *Фирдавсӣ*

Зоҳиди хилватнишин бар дари майхона шуд,
Аз сари паймон гузашт, бар сари паймона шуд.
*Ҳофиз*

**аз паймон печидан** паймон шикастан, бевафоӣ намудан, аз аҳд сар тофтан.

... Ки Рустам кӣ бошад, ки фармони ман
Кунад пасту печад зи паймони ман? *Фирдавсӣ*

**аз паймон тофтан** аз қавл гаштан, аҳд шикастан.

Бад-ӯ гуфт: Гар бигзарӣ з-ин сухан,
Битобӣ зи паймону савганди ман ... *Фирдавсӣ*

**аз сари паймон гузаштан** *ниг.* **аз (сари) паймон гузаштан; аз сари паймон рафтан** *ниг.* **аз (сари) паймон гузаштан.**

Дар азал баст дилам бо сари зулфат пайванд,
То абад сар накашад в-аз сари паймон наравад.
*Ҳофиз*

**дар сари паймон будан** аҳдро нигоҳ доштан, дар вафо устувор будан.

Ҳар кӣ паймону вафо барбаст бо майгун лабат,
Гарчи шуд паймонааш пур, дар сари паймони туст,
*Шоҳин*

**2.** *маҷ.* гарав, раҳн.

Паймони вафои ӯст тавқам,
Ғолиб ба лиқои ӯст шавқам! *Ҷомӣ*

**ПАЙМОНА** پیمانه **1.** зарфи шаробхӯрӣ, қадаҳ, пиёла.

Дар сарам ҳаст, ки чун хок шавад қолиби ман,
Ба ҳавои лаби майгуни ту паймона шавам. *Ҳилолӣ*

Паймонае, ки бода надорад, шикастанист,
Дасте, ки нест масдари эҷод, бастанист. *Сайидо*

**тарки паймона** даст кашидан аз шароб.

Ало, эй пири фарзона, макун айбам ба майхона,
Ки ман дар тарки паймона диле паймоншикан дорам. *Ҳофиз*

**2.** зарфе, ки бо он моеотро чен мекунанд; асбоби ченаки чизҳои рехтанӣ.

Паймонаи гандум, ки бад-он гандум вазн мекарданд, дар миёни ҷуволу ғалла пинҳон карданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

[Амир Маъсум] васиятнома дар санг навишт, ки ... аз кайлу тарозу ва паймона ба тариқаи ришвату рибо чизе наситонанд. *Аҳмади Дониш*

◇ **нигун шудани паймона** *кинояз аз* зоеъ шудан, ботил шудан, ба ҳадар рафтани чизе.

Паймонаи ман нигун шуд аз марг,
З-ин нахл не шох монду не барг. *Шоҳин*

**пур шудани** (*ё* **гаштани) паймона** *кинояз аз* ба охир расидани умр.

То маро пур нагашта паймона,
Гӯшае нест беҳ зи майхона. *Мушфиқӣ*

Ҳар кӣ паймону вафо барбаст бо майгун лабат,
Гарчи шуд паймонааш пур, дар сари паймони туст.
*Шоҳин*

**шикастани паймонаи** *чизе кинояз аз* зоеъ шудан, ботил шудан, ба ҳадар рафтани чизе; бесабру тоқат шудан.

Ҳуснат намаке ба захми дил рехт,
Паймонаи хӯрду хоб бишкаст. *Махфӣ*

**ПАЙМОНАГУСОР** پیمانه گسار паймонакаш, шаробхӯр.

Фирдавс шароб дорад, аммо
Паймонагусори мо надорад. *Урфӣ*

Дурдикаши бодаи муҳаббат моем,
Паймонагусори базми улфат моем.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАЙМОНАКАШ** پیمانه‌کش паймонагусор, шаробхӯр.

Пири паймонакаши мо, ки равонаш хуш бод!
Гуфт: Парҳез кун аз сӯҳбати паймоншиканон!
*Ҳофиз*

**ПАЙМОНАКАШӢ** پیمانه‌کشی паймонагусорӣ, шаробхӯрӣ.

Маталаб тоату паймону салоҳ аз мани маст,
Ки ба паймонакашӣ шӯҳра шудам рӯзи аласт.
*Ҳофиз*

**ПАЙМОНАШИКАН** پیمانه‌شکن **1.** қадаҳшикан, касе, ки зарфи шаробро мешиканад; **2.** *маҷ.* касе, ки аз рӯи шаръ муқобили шаробхӯрӣ аст.

Мову паймона(и) май, эй зоҳиди паймонашикан!
Дур бод офати санги ту зи паймонаи мо. *Ҷомӣ*

**ПАЙМОНГУСИЛ** پیمان‌گسل аҳдшикан, касе, ки аз қавлу ваъдаи худ бармегардад; *киноя аз* маъшуқаи бевафо.

То Мушфиқиро сӯзи дил аз меҳри он паймонгусил,
Чун шамъ дорад по ба гил аз гирьяи бисьёри худ.
*Мушфиқӣ*

**ПАЙМОНДЕҲ** پیمان‌ده аҳдкунанда, қавлдиҳанда.

Бодаи лаъли лабаш, к-аз лаби мо дур мабод,
Роҳу рӯҳи киву паймондеҳу паймонаи кист? *Ҳофиз*

**ПАЙМОНШИКАН** پیمان‌شکن аҳдшикан, аз қавлу шарт сартобанда.

Ало, эй пири фарзона, макун айбам ба майхона,
Ки ман дар тарки паймона диле паймоншикан дорам.
*Ҳофиз*

Дило, он шӯхро паймоншикан пеши ту мегӯям,
Ба кас ҳаргиз нагуфтам ин сухан, пеши ту мегӯям.
*Мушфиқӣ*

**ПАЙМОНШИКАНӢ** پیمان‌شکنی аҳдшиканӣ, вафо ба аҳд накардан, сар аз *қавлу паймон печидан.*

Медонам, ки паймоншиканӣ ба бузургон нисбат надорад. *«Нигори дониш»*

Бас ки паймоншиканӣ дар дилашон ҷо кардаст,
Баста паймон ба худу офати паймони худанд.
*Урфӣ*

**ПАЙМУДА** پیموده *сифати феълии замони гузаштаи* **паймудан; паймуда гаштан** тай карда шудан.

Ба ҳар раҳ, ки зад кӯс баҳри раҳил
Аз ӯ гашт паймуда фарсангу мил. *Ҷомӣ*

**ПАЙМУДАН** پیمودن **1.** тай кардан (роҳ, масофатро), раҳсипор будан.

Баъд аз паймудани мароҳил ... атрофи Сарандеб бар вай зоҳир шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**роҳ паймудан** роҳ тай намудан, таи масофа кардан.

Ба бозӣ напаймояд ин роҳро,
Нигаҳ дорад аз дузд бунгоҳро. *Низомӣ*

**раҳи** *чизе* **паймудан** роҳ ҷустан ва равона шудан ба тарафи чизе.

Дигар раҳи хонаам мапаймой,
Дар соҳати хонаам манеҳ пой. *Ҷомӣ*

**роҳи касб паймудан** ихтиёри ҳунар кардан, ҳунарпеша гардидан.

Баъд аз он пои саъй фарсуданд,
Дар насаб роҳи касб паймуданд. *Ҷомӣ*

**2.** чен кардан, андоза кардан; баркашидан.

Қавокибрози собит то ба сайёр,
Дақоиқро ҳама паймуда миқдор. *Низомӣ*

**3.** озмудан, санҷидан, имтиҳон кардан.

Ҳанӯз андар овард наб(и)судамаш,
Ба гурзи далерон напаймудамаш. *Фирдавсӣ*

**4.** кофтуков кардан, ҷустуҷӯ намудан.

Паймудани дур зи баҳр ҷаҳл аст,
Ғаввос ки ҳаст, кор саҳл аст. *Шоҳин*

**5.** *маҷ.* гуфтан, нақл кардан, баён намудан.

Ба арра миёнам ба ду нима кун!
Зи Кобул мапаймой бо ман сухун! *Фирдавсӣ*

Саргузаште, ки мавҷи тӯфон буд,
Ба нами ашк сар ба сар паймуд. *Бедил*

**газоф паймудан** беҳуда гуфтан, дурӯғ гуфтан.

Сари анбони лоф бикшояд,
Бар ҳарифон газоф паймояд. *Ҷомӣ*

**ПАЙПОРА** پی‌پاره пораи пай, қисме аз раг.

Пайпорае намеканам аз ҳеҷ устухон,
То сад ҳазор захм ба дандон намерасад. *Ҳофиз*

**ПАЙРАВ** پیرو аз пай раванда, тақлидкунанда, тобеъ.

Пайрави дил бош, мадеҳ дил ба кас,
Худ тани ту заҳмати роҳи ту бас. *Низомӣ*

Пайрави озодагон осудаast аз захми хор,
Дар биёбон кафши по нақши қадам бошад маро.
*Сайидо*

**ПАЙРАВӢ** پیروی аз пай рафтан, тақлид кардан, мутобиат.

*Сухан з-ин намат ҳар чӣ дорад навӣ,*
Бад-ин шеваи нав кунад пайравӣ. *Низомӣ*

Ҳар чӣ мекардӣ ту дишаб, буд корам пайравӣ,
Ҳар чӣ мегуфтӣ, забони беҷавобе доштам. *Сайидо*

**ПАЙСА** *ҳ.* پیسه пули майдаи фулузӣ дар Ҳиндустон ва Афғонистон.

Каллапазро пайса додам: Калла деҳ. У поча дод.
Ҳар кӣ бо каммоя савдо мекунад, по меҳӯрад.
*Ваҳид*

**ПАЙСАФЕД** پی‌سفید *киноя аз* шум, номуборак, бадбахт, бетолеъ.

Шуд кор сахт бар мо, ҳарчанд пайсафедем,
Мондем дар кашокаш аз шахкамонии хеш.
*Мухлиси Кошӣ*

**ПАЙСИПАР** پی‌سپر **1.** раванда, раҳсипор; мусофир.

Дӯстон ҳамчу об пайсипаранд,
К-обҳо пойҳои якдигаранд. *Саноӣ*

**2.** покӯб, лагадкӯб, поймол.

Аз ӯ шаҳри Тӯрон шавад пайсипар,
Ба кини ту ояд ҳамон кинавар. *Фирдавсӣ*

Пайсипари кас макун ин киштаро,
Боз мадеҳ сар ба кас ин риштаро. *Низомӣ*

**ПАЙСИПАРӢ** پی‌سپری лагадкӯбӣ, поймол кардан, зери по кардан.

Пайсипарии ҳавову ҳавас аз сифоти башарият аст. *Аҳмади Дониш*

**ПАЙҒӮЛА** پيغوله *ниг.* **байғӯла 1.**

Мард гуфт: оҳани ту дар пайғӯлаи хона бинҳода будам. *«Калила ва Димна»*

◇ **(ин) пайғӯлаи танг** *киноя аз* дунъё.

Диле карда аз ин пайғӯлаи танг
Суи фусҳатсарои қудс оҳанг. *Ҷомӣ*

**аз пайғӯлаи фақр рахт кашидан** *киноя аз* вафот ёфтан, мурдан.

Бурид он умеди худ аз тоҷу тахт,
Кашид ин зи пайғӯлаи фақр рахт. *Ҷомӣ*

**ПАЙҒӮЛАНИШИН** پيغوله‌نشين *ниг.* **байғӯланишин.**

**ПАЙӮ** پيو бемории ришта.

**ПАЙҲУДАН** پيهودن сӯхта доғдор шудан аз наздикии оташ, парт шудан.

Ҷавонӣ рафт, пиндорӣ, нахоҳад кард падрудам,
Бихоҳам сӯхтан, донам, ки кам ин ҷо бипайҳудам. *Кисоӣ*

**ПАК I** پک қурбоққа, ғук.

То кай ҳамедароиву гирдам ҳамедавӣ?
Ҳаққо ки камтариву фажогантарӣ зи пак. *Хисравонӣ*

Эй ҳамчу пак палиду чун ӯ дидаҳо бирун,
Монанди он касе, ки мар-ӯро кунӣ хабак. *Лабибӣ*

**ПАК II** پک: **лаку пак** а) асбобу анҷом, палос ва пӯшиданиҳои то як дараҷа кӯҳна ва фарсудашуда.

Овард лаку пак зи барои мани мискин,
Бо он ки лакаш додам аз баҳри бизоат. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) такопӯ, рафтуомади шитобкорона; **лаку пак кардан** такопӯ кардан, давидан.

Эй лак, ар ноз хоҳию неъмат,
Гирди даргоҳӣ у кунӣ лаку пак. *Рӯдакӣ*

Асҷадӣ, номи ӯ ту низ мабар,
Чӣ кунӣ хира гирди ӯ лаку пак. *Асҷадӣ*

**ПАКАНА‖ПАКНА** پکنه одами қадпаст, кӯтоҳқад.

Он духтари пакна(и) Исматуддин
Сармояи зӯҳду некномист. *Анварӣ*

**ПАКАНД** پکند нон (дар забони қадими хоразмӣ).

Меҳнати супу паканди ӯ, ки аз бехам биканд,
Табъи мавзунам ҳаме з-андеша номавзун кунад. *Анварӣ*

**ПАКНА** پکنه *ниг.* **пакана.**

**ПАКНӢ** پکنی навъе аз шароб; бодае, ки аз биринҷ, арзан ва ҷав месозанд; бӯза.

Маст гаштам зи ҷуръаи пакнӣ,
Шуд мизоҷам зи банг мустағнӣ. *Низорӣ*

**ПАЛ I** پل қитъаи замини кишт, ки барои коштани сабзавот атрофи онро қадре баланд мебардоранд.

**ПАЛ II** پل пошнаи пой.

Ҳамеша кафшу палашро кафида бинам ман,
Ба ҷои кафшу палаш дил кафида боистӣ. *Маъруфии Балхӣ*

**ПАЛА I** *х.* پله номи дарахти хурдест, ки баргаш ба панҷаи одам ва гулаш ба нохуни шер монанд буда, дар ҷангалҳои Ҳиндустон мерӯяд.

Панҷа кушода гули лаъли пала,
Ғарқа ба хун нохуни шери яла.
Не, ғалатам, нофа, вале нимхом,
Чизе аз он мушку дигар хун тамом. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЛА II‖ПАЛЛА** پله **1.** каффаи тарозу.

Дузд ба шамшери тез гар бизанад корвон,
Бар дари дуккон занад хоҷа ба захми пала. *Саноӣ*

Ҳар ду дар паллаи бақо ҳамсанг,
Ҳар ду дар ҳуллаи сафо якранг. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* дараҷа, мартаба.

Хисрави мамлакатситон, боргаҳаш бар осмон,
Бом дароз нардбон, чарх фурӯтарин пала. *Фалакӣ*

Шоҳин ҳарчанд бар паллаи уқоб набуд, ғайрате карда дар пархош даромад. *«Нигори дониш»*

**3.** бизоати кам, дорои андак; *маҷ.* нодорӣ, фақирӣ.

Бар палаи пиразанон раҳ мазан,
Шарм бидор аз палаи пирзан. *Низомӣ*

**ПАЛАВ** پلو таомест, ки аз биринҷу гӯшту равғану сабзиву пиёз мепазанд ва хелҳои гуногун дорад.

[Амир] ... ба вакили харҷ фармуд: ... дили ман палав ба такаллуф мехоҳад. *Аҳмади Дониш*

**ПАЛАВИДАН** پلويدن палав хӯрдан.

Дар роҳи шикам ҷомаю ҷонро гаравидем,
Алминнату лиллоҳ, ки охир палавидем. *Савдо*

**ПАЛАВМАСТ** پلومست он кӣ аз хӯрдани палав кайф мекунад, *палавдӯст.*

Қашоқашҳои лахчак бо палавмастон намесозад,
Ҷунун дониста аз қайди тааллуқ кард озодам. *Савдо*

**ПАЛАНГ** پلنگ **1.** ҳайвони бузурги ширхори дарранда аз ҷинси гурба, ки пӯсташ холдор аст.

В-ар гов гашт умммати ислом, лоҷарам,
Гургу палангу шер худованди минбаранд. *Носири Хисрав*

**2.** пӯсти паланг; пӯстини пӯсти паланг.

Шершоҳ паланги хоссаи худро бо ҷомаи хоб ва асбоби тӯшаки хона иноят фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**зини паланг** зинпӯши пӯсти паланг.

Зи акси зини палангаш зи чарх бадри мунир
Сиёҳу зард намояд ҳаме чу пушти паланг. *Азрақӣ*

**3.** *маҷ.* тахти хоб, кат.

Паи хоби баҳораш фарш карданд
Паланги бедбоф аз сояи бед. *Саиди Ашраф*

**4.** *маҷ.* рангоранг, ранг ба ранг.

Саропарда аз дебои ранг-ранг
Бад-ӯ андарун хаймаҳои паланг. *Фирдавсӣ*

◇ **паланги иззат** виқор, ҳайбат.

Ба паланги иззати ту, ба наҳанги ғайрати ту,
Ба ҳаданги ғамзаи ту, ки ҳазор лашкар омад. *Шамси Табрезӣ*

**ПАЛАНГАФКАН** پلنگ‌افکن *киноя аз* қавӣ, пурзӯр, далер, шуҷоъ, паҳлавон.

Ҳижаброн сар афканда дар кӯи ӯ,
Палангафканон сайди оҳуи ӯ. *Хоҷу*

**ПАЙҒУЛА** پیغوله *ниг.* **байғула 1.**

Мард гуфт: охани ту дар пайғулаи хона бинҳода будам. «*Калила ва Димна*»

◇ **(ин) пайғулаи танг** *киноя аз* дунёе.

Диле карда аз ин пайғулаи танг
Сӯи фусҳатсарои қудс оҳанг. *Ҷомӣ*

**аз пайғулаи фақр рахт кашидан** *киноя аз* вафот ёфтан, мурдан.

Бурид он умеди худ аз тоҷу тахт,
Кашид ин зи пайғулаи фақр рахт. *Ҷомӣ*

**ПАЙҒУЛАНИШИН** پیغوله‌نشین *ниг.* **байғуланишин.**

**ПАЙӮ** پیو беморини ришта.

**ПАЙҲУДАН** پیهودن сӯхта доғдор шудан аз наздикии оташ, парт шудан.

Ҷавонӣ рафт, пиндорӣ, нахоҳад кард падрудам,
Бихоҳам сӯхтан, донам, ки кам ин ҷо бипайҳудам.
*Кисоӣ*

**ПАК I** پک қурбоққа, ғук.

То кай ҳамедароиву гирдам ҳамедавӣ?
Ҳаққо ки камтариву фажогантарӣ зи пак.
*Хисравонӣ*

Эй ҳамчу пак палиду чун ӯ дидаҳо бирун,
Монанди он касе, ки мар-ӯро кунӣ хабак. *Лабибӣ*

**ПАК II** پک**: лаку пак** а) асбобу анҷом, палос ва пӯшиданиҳои то як дараҷа кӯҳна ва фарсудашуда.

Овард лаку пак зи барои мани мискин,
Бо он ки лакаш додам аз баҳри бизоат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) такопӯ, рафтуомади шитобкорона; **лаку пак кардан** такопӯ кардан, давидан.

Эй лак, ар ноз хоҳию неъмат,
Гирди даргоҳӣ у кунӣ лаку пак. *Рӯдакӣ*

Асҷадӣ, номи ӯ ту низ мабар,
Чӣ кунӣ хира гирди ӯ лаку пак. *Асҷадӣ*

**ПАКАНА||ПАКНА** پکنه одами қадпаст, кӯтоҳқад.

Он духтари пакна(и) Исматуддин
Сармояи зӯҳду некномист. *Анварӣ*

**ПАКАНД** پکند нон (дар забони қадими хоразмӣ).

Меҳнати супу паканди ӯ, ки аз бехам биканд,
Табъи мавзунам ҳаме з-андеша номавзун кунад.
*Анварӣ*

**ПАКНА** پکنه *ниг.* **пакана.**

**ПАКНӢ** پکنی навъе аз шароб; бодае, ки аз биринҷ, арзан ва ҷав месозанд; бӯза.

Маст гаштам зи ҷуръаи пакнӣ,
Шуд мизоҷам зи банг мустағнӣ. *Низорӣ*

**ПАЛ I** پل қитъаи замини кишт, ки барои коштани сабзавот атрофи онро қадре баланд мебардоранд.

**ПАЛ II** پل пошнаи пой.

Ҳамеша кафшу палашро кафида бинам ман,
Ба ҷои кафшу палаш дил кафида боистӣ.
*Маъруфии Балхӣ*

**ПАЛА I** *ҳ.* پله номи дарахти хурдест, ки баргаш ба панҷаи одам ва гулаш ба нохуни шер монанд буда, дар ҷангалҳои Ҳиндустон мерӯяд.

Панҷа кушода гули лаъли пала,
Ғарқа ба хун нохуни шери яла.
Не, ғалатам, нофа, вале нимхом,
Чизе аз он мушку дигар хун тамом.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЛА II||ПАЛЛА** پله **1.** каффаи тарозу.

Дузд ба шамшери тез гар бизанад корвон,
Бар дари дуккон занад хоҷа ба захми пала.
*Саноӣ*

Ҳар ду дар паллаи бақо ҳамсанг,
Ҳар ду дар ҳуллаи сафо якранг. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* дараҷа, мартаба.

Хисрави мамлакатситон, боргаҳаш бар осмон,
Бом дароз нардбон, чарх фурӯтарин пала. *Фалакӣ*

Шоҳин ҳарчанд бар паллаи уқоб набуд, ғайрате карда дар пархош даромад. «*Нигори дониш*»

**3.** бизоати кам, дороии андак; *маҷ.* нодорӣ, фақирӣ.

Бар палаи пиразанон раҳ мазан,
Шарм бидор аз палаи пирзан. *Низомӣ*

**ПАЛАВ** پلو таомест, ки аз биринҷу гӯшту равғану сабзиву пиёз мепазанд ва хелҳои гуногун дорад.

[Амир] ... ба вакили харҷ фармуд: ... дили ман палав ба такаллуф мехоҳад. *Аҳмади Дониш*

**ПАЛАВИДАН** پلویدن палав хӯрдан.

Дар роҳи шикам ҷомаю ҷонро гаравидем,
Алминнату лиллоҳ, ки охир палавидем. *Савдо*

**ПАЛАВМАСТ** پلومست он кӣ аз хӯрдани палав кайф мекунад, палавдӯст.

Қашоқашҳои лахчак бо палавмастон намесозад,
Ҷунун дониста аз қайди таъаллуқ кард озодам. *Савдо*

**ПАЛАНГ** پلنگ **1.** ҳайвони бузурги ширхори дарранда аз ҷинси гурба, ки пӯсташ холдор аст.

В-ар гов гашт умммати ислом, лоҷарам,
Гургу палангу шер худованди минбаранд.
*Носири Хисрав*

**2.** пӯсти паланг; пӯстини пӯсти паланг.

Шершоҳ паланги хоссаи худро бо ҷомаи хоб ва асбоби тӯшаки хона иноят фармуд.
«*Таърихи Фаришта*»

**зини паланг** зинпӯши пӯсти паланг.

Зи акси зини палангаш зи чарх бадри мунир
Сиёҳу зард намояд ҳаме чу пушти паланг. *Азрақӣ*

**3.** *маҷ.* тахти хоб, кат.

Пои хоби баҳораш фарш карданд
Паланги бедбоф аз сояи бед. *Саиди Ашраф*

**4.** *маҷ.* рангоранг, ранг ба ранг.

Саропарда аз дебои ранг-ранг
Бад-ӯ андарун хаймаҳои паланг. *Фирдавсӣ*

◇ **паланги иззат** виқор, ҳайбат.

Ба паланги иззати ту, ба наҳанги ғайрати ту,
Ба ҳаданги ғамзаи ту, ки ҳазор лашкар омад.
*Шамси Табрезӣ*

**ПАЛАНГАФКАН** پلنگ‌افکن *киноя аз* қавӣ, пурзӯр, далер, шуҷоъ, паҳлавон.

Ҳижаброн сар афканда дар кӯи ӯ,
Палангафканон сайди оҳуи ӯ. *Хоҷу*

◇ **чоми палангафкан** *киноя аз* шароби пурзӯр.

Ду оҳуи сайёдаш аз бода маст,
Зи ҷоми палангафкан афтода маст. *Хоҷу*

**ПАЛАНГИН** پلنگین палангдор, дорои паланг (дар бораи ҷой).

Раҳат морину кӯҳсорат палангин,
Гиёву сангаш аз хуни ту рангин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПАЛАНГИНА** پلنگینه аз пӯсти паланг дӯхташуда.

Бад-ӯ гуфт марде чу деви сиёҳ,
Палангина ҷавшан, аз оҳан кулоҳ. *Фирдавсӣ*

Ҷавоҳир ба харвору дебову рахт,
Палангина хиргоҳу заррина тахт. *Низомӣ*

**ПАЛАНГИНАПӮШ** پلنگینه پوش *ниг.* **палангипӯш.**

Якояк биёмад хуҷаста сурӯш
Ба сони парии палангинапӯш. *Фирдавсӣ*

**ПАЛАНГИПӮШ** پلنگی پوش касе, ки либосаш аз пӯсти паланг аст.

Сайдгоҳаш зи хун дарьёҷӯш,
Гоҳ гургина, гаҳ палангипӯш. *Низоми Қорӣ*

**ПАЛАНГМУШ(К)** پلنگ‌مش‖پلنگ‌مشک номи гиёҳест, ки бӯи мушк дорад ва ранги гули он ба нуқтаҳои пӯсти паланг монанд аст.

Ёд н-орӣ падартро, ки мудом
Гаҳ палангмуш чидию гаҳ хинҷак.
*Маъруфии Балхӣ*

Атр кунанд аз палангмушк ба Бағдод
В-оҳуи мушк ояд аз ҳавои Сифоҳон. *Хоқонӣ*

**ПАЛАХ** پلخ халқ, гулӯ.

Зи бас афғони нолаву фарьёд,
Мардумонро фуру гирифта палах. *Низорӣ*

**ПАЛАШТ** پلشت *ниг.* **пилишт.**

**ПАЛАҒДА** پلغده тухми вайроншудаи мурғ.

**ПАЛИД** پلید **1.** мурдор, наҷис, олуда, ҳаром.

Фармуд, ки роҳи он палидиҳо ва обҳои палид аз он дарьё боз банданд. *Носири Хисрав*

Мулки ӯ аз таънаи хасмон куҷо ёбад халал,
Оби дарьё аз даҳони саг куҷо гардад палид.
*Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* бадкор, нобакор, шарир.

Буд марде кадхудо, ӯро зане,
Сахт донову палиду раҳзане. *Румӣ*

**ПАЛИДӢ** پلیدی ахлот, наҷисӣ, ифлосӣ, чиркинӣ.

Ба сабаби бухори палидиҳо, ки андар шаҳр ҳаст, ҳаво нохуш ва зиёнкор мешавад.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ПАЛЛА** پله *ниг.* **пала II.**

**ПАЛОЛАҚ** *х.* پلالک *ниг.* **палорак.**

**ПАЛОЛАКТЕҒ** پلالک‌تیغ теғе, ки аз пӯлоди ҷавҳардор сохта шудааст.

Чӣ чиз аст он раванда тираки хурд?
Чӣ чиз аст он паллолактеғи буррон? *Рӯдакӣ*

**ПАЛОРАК‖ПАЛОЛАК** *х.* پلارک‖پلالک **1.** шамшер, теғи ҷавҳардор.

Чу бар дарьё занад теғи палолак,
Ба моҳӣ гов гӯяд: Қайфа ҳолак? *Низомӣ*

Дар разм ба оташин палорак
Бе фарқ ду ним карда торак. *Файзӣ*

**палорак рондан** теғ рондан, шамшер задан.

Якеро бар гулӯ ронад палорак,
Якеро арра бар болои торак. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** ҷавҳари шамшер, ҷавҳари теғ.

Палорак чунон тофт аз рӯи теғ,
Ки дар шаб ситора зи торик меғ. *Низомӣ*

**ПАЛОРАКХӮР** پلارک‌خور нобудкунандаи ҷавҳари теғ, барҳамзанандаи ҷавҳари шамшер.

Марди меҳин, к-ӯ ба назар камтар аст,
Мӯрчаи теғи палоракхӯр аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАЛОС** پلاس **1.** фарш, гилем, намади дурушти аз пашм бофташуда.

Пан мӯрча бар палоси сиёҳ,
Шаби тира дидӣ ду фарсанг роҳ. *Фирдавсӣ*

Қампали балҷувонӣ ... дар ивази палос ба кор мебурданд, ба ҷои шол истеъмол мекарданд.
*Садри Зиё*

**2.** матои пашминаи дурушт.

Ҷаҳд кун, то он футур аз кори ман берун шавад,
Хуш набошад ҷома ниме атласу ниме палос.
*Заҳири Форьёбӣ*

**3.** либоси пашминаи дурушт.

Чун ҳол бар ин ҷумла буд, Қайхисрав он ҷо шуд ва палос пӯшид. *«Таърихи Систон»*

Ба каф тахтаҷӯбе, палосе ба дӯш,
Ба дарҳо гадоикунон нонфурӯш. *Сайидо*

**парастиш палос** либоси ибодат.

Бипӯшид ҷома — парастиш палос,
Хирадро бар ин гуна бояд сипос. *Дақиқӣ*

**4.** *маҷ.* макру фиреб.

Чанд гӯӣ: Саноӣ они ман аст,
Бо ҳама кас палос, бо ман ҳам? *Саноӣ*

◇ **палос андохтан** *киноя аз* пароканда ва парешон сохтан.

**ПАЛОСИН** پلاسین мансуб ба палос; аз палос дӯхташуда, аз матои пашминаи дурушт дӯхташуда.

Пас ба соруҷ бияндуд ҳама бому дараш,
Ҷомаи гарм бияфканд палосин ба сараш.
*Манучеҳрӣ*

**ПАЛОСПӮШ** پلاس‌پوش касе, ки либоси пашмин мепӯшад, пашминапӯш.

Маҳи гилемфурӯшам палоспӯш омад,
Намад ба дӯш рақиби гилемпӯш омад. *Сайидо*

**ПАЛТАР‖ПАЛТОР** پلتر‖پلتار аспи савории сафарӣ.

Агар ин аст туро палтари давлат, боре
Худ саворӣ куну ҳар ҷо ки дилат хост, бирав.
*Шоҳин*

Ҳама асбобу амтиаву нуқуд ва палтару қӯши эшон [лашкари амир Музаффар] дар он мавзеъ бесоҳиб монд. *Аҳмади Дониш*

**ПАНАҲ** پنه *ниг.* **паноҳ.**

**ПАНБА** پنبه *ниг.* **пунба.**

**ПАНД** I پند **1.** насиҳат, андарз.

Панд, ки талх аст ба барнову пир,
Гуфтани ширин кунадаш дилпазир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Панди Ҳофиз бишунав, хоҷа, бирав, некӣ кун,
Ки ман ин панд беҳ аз дурру гуҳар мебинам!
*Ҳофиз*

**2.** ибрат; **панд гирифтан** а) панд шунидан, насиҳат қабул кардан.

*Маҷнун, ки ба ишқ дошт пайванд,*
Не таъна ба худ гирифту не панд. *Шоҳин*

б) ибрат гирифтан.

Панд гир аз масоиби дигарон,
То нагиранд дигарон зи ту панд. *Саъдӣ*

**панд додан** а) насиҳат кардан, насиҳат додан.
Мӯҳтасиб, беҳудагӯ, панд мадеҳ риндонро!
Қ-он ки бо шоҳиду май нест, кадом аст имрӯз?
*Ҳофиз*

б) омӯхтан, ёд додан.

Замона панде озодвор дод маро,
Замона, чун нигарӣ, сар ба сар ҳама панд аст.
*Рӯдакӣ*

◇ **панду тунбал фурӯхтан** гап фурӯхтан, сафсата гуфтан; макру фиреб кардан.

Ҳама мар-туро панду тунбал фурӯхт,
*Ба арванд чашми хирадро бидӯхт. Фирдавсӣ*

**ПАНД** II پند калхот, ғалевоҷ, ҷӯҷарабо.

Чун панди фурӯмоя сӯи ҷӯҷа гироянд,
Шоҳини ситанба ба тазарвон кунад оҳанг.
*Ҷуллоби Бухороӣ*

*Пандро фарри Ҳумо ояд падид андар ҳаво,*
Аз бари кохи ҳумоюнт ар бувад парвози панд.
*Сӯзанӣ*

**ПАНДГӮ(Й)** پند گو(ى) пандгӯянда, насиҳатгар, носеҳ.

Машав, эй пандгӯ, мушаввиши мо,
Ҳоли мо хуб мушаввааш афтодаст. *Ҷомӣ*

Эй пандгӯ, ба қавли ту аз ҷо намеравам,
Аз ҷо равам, валек чӣ ҷое, ки панди туст.
*Мушфиқӣ*

**ПАНДГӮӢ** پند گوئى насиҳатгӯӣ, панд гуфтан.

*Эшон зи бирун ба пандгӯӣ,*
*Лайлӣ зи дарун ба меҳрҷӯӣ. Ҷомӣ*

**ПАНДМАНД** پندمند панддор, дорои панд, пандомез.

Нигаҳ кун бад-ин номаи пандманд,
Макун чашму гӯши хирадро ба банд. *Фирдавсӣ*

**ПАНДНОМА** پندنامه китоби панду насиҳат, насиҳатнома, андарзнома.

Бигуфтам ҳама гуфтанӣ сар ба сар,
Ту жарф андар ин пандиома нигар. *Дақиқӣ*

**ПАНДПАЗИР** پندپذير касе, ки насиҳат қабул мекунад, пандгиранда, пандшунав.

Некхоҳон диҳанд панд, валек
Некбахтон буванд пандпазир. *Саъдӣ*

Аҷаб аз ақли касоне, ки маро панд диҳанд,
*Бирав, эй хоҷа, ки ошиқ набувад пандпазир. Саъдӣ*

**ПАНДТӮЗ** پندتوز насиҳатгузор, пандомӯз, носеҳ.

Омаданд аз рағми ақли пандтӯз,
Дар шаби торик баргашта зи рӯз. *Румӣ*

**ПАНДҶӮ(Й)** پندجو(ى) **1.** насиҳатхоҳ; **2.** пандгӯй, носеҳ.

Гирифтори дилам, эй пандҷӯ, бас,
К-аз ин афсонаам дил боз н-омад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАНИР** پنير нонхӯрише, ки аз шири баста, махсусан аз шири гӯсфанд тайёр мекунанд.

*Шубонаш ҳаме гӯшт ҷӯшад ба шир,*
Худ ӯ нони арзан хӯрад бе панир. *Фирдавсӣ*
Ҳаст осмон чу суфраву хуршед қурси ӯ,
Анҷум чу гавзу маҳ чу панир андар осмон. *Сӯзанӣ*

**ПАНИРМОЯ** پنيرمايه мояе, ки барои баста шудани шир ба кор мебаранд, ва онро аз меъдаи гӯспанд ва дигар ҳайвонот ҳосил мекунанд.

**ПАНИРОБ** پنيرآب обе, ки аз панири тар ҳосил мешавад, обе, ки аз панири тар боқӣ мемонад; зардоб.

Паниоб додан нашояд ба меш,
Ки ёбад дар ӯ қатраи хуни хеш. *Низомӣ*

**ПАНОМ** پنام **1.** таъвиз, тӯмор, ки аз рӯи хурофот барои дафъи чашми бад бо худ гирифта мегарданд (дар калимаҳои мураккаб).

Буто, нигоро, аз чашми бад битарсу макан,
Ҷаро надорӣ бо худ ҳамеша чашмпаном. *Шаҳиди*

**2.** рӯпӯш ё порчае, ки зардуштиён дар вақти хондани «Занд», «Позанд» ва «Авесто» ба рӯи худ мекашидаанд; **3.** *маҷ.* пӯшида, пинҳон.
Бо акобир ба маҷлиси хилват
Гуфтугӯи паном меҳоҳам. *Камоли Исмоил*

**ПАНОҲ||ПАНАҲ** پناه||پنه **1.** ҳифз, ҳимоя, муҳофизат.

Зи Чин то Бухоро сипоҳи ваянд,
Ҳама меҳтарон дар паноҳи ваянд. *Фирдавсӣ*

Касе чун кӯҳу саҳро сирри ошиқро намепӯшад,
Бувад рӯзе, ки бошам дар паноҳи покдомонон.
*Мушфиқӣ*

**паноҳ бурдан** паноҳ ҷустан, ҳимоят ҷустан, мадад хостан.

Фитна меборад аз ин тоқи муқарнас, бархез,
То ба майхона паноҳ аз ҳама офот барем. *Ҳофиз*

**паноҳ гирифтан** дар муҳофизат шудан, дар ҳимоят будан.

Чу душман ба девор гирад паноҳ,
Зи пайкору кинаш натарсад сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**паноҳ кардан** а) паноҳ бурдан, дар ҳимоят шудан.

Оҷизе буд, кард бо ту паноҳ
Аз бади рӯзгори бадгавҳар. *Анварӣ*

б) ҳимоя кардан, муҳофизат кардан.

Гуфт: Тарсоён паноҳи ҷон кунанд,
Дини худро аз малик пинҳон кунанд. *Румӣ*

**паноҳ овардан** паноҳ ҷустан, мадад хостан, ёрӣ ҷустан; **паноҳ ҷустан** паноҳ хостан, ҳимоят ҷустан.

Шунидам, ки оташ бувад подшоҳ,
Ба наздики оташ кӣ ҷӯяд паноҳ?!
*Абӯшакури Балхӣ*

**дар паноҳ будан** дар ҳимоя ва муҳофизат будан, дар *амну амонӣ будан.*

...Ки яксар шумо дар паноҳи манед
На ҷӯяндаи тоҷу гоҳи манед. *Фирдавсӣ*

Паи дафъи зулм аст, гуфтанд, шоҳ!
Зи зулм ин вилоят бувад дар паноҳ! *Ҷомӣ*

**дар паноҳ пазируфтан** ба ҳимоя гирифтан, пушту паноҳ шудан.

Мар-ӯро дар паноҳат кай пазирӣ,
Дар ин кораш чӣ гуна даст гирӣ?
*Фахриддини Гургонӣ*

2. ҳимоятгар, ҳомӣ, муҳофиз, ҳифзкунанда; **нигаҳбон.**

Паноҳи ҷаҳон буду пушти сипоҳ,
Нигаҳдори кишвар, сипаҳдори шоҳ. *Дақиқӣ*

Ниёкони ман паҳлавонон буданд,
Паноҳи бузургону шоҳон буданд. *Фирдавсӣ*

3. паноҳгоҳ, маҳалли амн.

Аз илм паноҳе бисоз мӯҳкам,
То рӯзи зарурат бад-ӯ паноҳӣ. *Носири Хисрав*

**ПАНОҲАНДА** پناهنده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **паноҳидан**; 2. *маҷ.* худо.

Паноҳандаро ёд кард аз нахуст,
Ният кард бар комгорӣ дуруст. *Низомӣ*

**ПАНОҲИДАН** پناهیدن паноҳ бурдан, ҳимоят ҷустан.

Бад-ин сояи раз паноҳад ҳаме,
Се ҷоми маи лаъл хоҳад ҳаме. *Фирдавсӣ*

Зи бими фалак дар малак мепаноҳам,
Зи тарси табар дар гиё мегурезам. *Хоқонӣ*

**ПАНҶ** پنج 1. *шумораи миқдорӣ* адади 5 (٥); 2. дорои панҷ ангушт; 3. *маҷ.* панҷшоха; 4. номи гиёҳест, ки дилошӯб ҳам мегӯянд; барги он ба шакли панҷа буда ба барги шоҳдона монанд аст, тухми он «ҳаббулфақд» номида мешавад; дар тиб барои муолиҷаи касалии истисқо кор фармуда мешавад; **панҷ аномил** панҷ ангушт; **панҷ аркон** *д.* панҷ шарти мусулмонӣ: калимагардонӣ, намоз, рӯза, ҳаҷ, закот; **панҷ гавҳар** *ниг.* **панҷ ҳис(с).**

Панҷ гавҳар додиям дар дурҷи сар,
Панҷ ҳисси дигаре ҳам мустатар. *Румӣ*

**панҷ ганҷ** а) *ниг.* **панҷ ҳис(с)**; б) *киноя аз* «Хамса»-и Низомии Ганҷавӣ, ки иборат аз панҷ достон аст.

Ҷамол, ин панҷ байт он панҷ ганҷ аст,
Ки монд аз ту чу онҳо аз Низомӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**панҷ дукконӣ шаръ** *ниг.* **панҷ аркон.**

Қилки он рукн чун муҳандиси ақл,
Панҷ дуккони шаръро меъмор. *Хоқонӣ*

**панҷ навбат** а) дар як шабонарӯз панҷ вақт навохта шудани нақора дар қаср ё дар назди қасри подшоҳӣ.

Чор болиш ниҳода чун Ҷамшед,
Панҷ навбат расонда бар хуршед. *Низомӣ*

б) панҷ вақт намоз; **панҷ навбат задан** а) дар як шабонарӯз панҷ бор нақора задан дар қаср ё дар назди қасри подшоҳӣ; б) *маҷ.* изҳори ҷоҳу салтанат кардан, *худро хушбахт ва комрон шумурдан.*

Бирав, панҷ навбат бизан бар дарат,
Ки ёри мувофиқ бувад дар барат. *Саъдӣ*

в) панҷ вақт намоз хондан.

Хоҳӣ, ки панҷ навбати ас-собирин занӣ,
Таълим кун зи чор халифа тариқи он. *Хоқонӣ*

**панҷ намоз** панҷ вақт намоз, ки дар бомдод, пешин, аср, шом ва хуфтан хонда мешавад.

Эй меҳри ту чун чаҳор табъ андархур,
В-аз панҷ намоз шукри ту воҷибтар. *Масъуди Саъд*

**панҷ рӯз(-у шаш)** а) панҷ-шаш рӯз; б) *маҷ.* муддати кӯтоҳ.

Гул ҳамин панҷ рӯзу шаш бошад,
В-ин гулистон ҳамеша хаш бошад. *Саъдӣ*

**панҷ шӯъба** *ниг.* **панҷ ҳис(с).**

Як ду шуд аз се чархаш чор аслу панҷ шӯъба
Шаш рӯзу ҳафт ахтар нӯҳ қасру ҳашт манзар.
*Хоқонӣ*

**панҷ ҳис(с)** *(ё ҳавосс)* ҳавосси панҷгона: шунидан, дидан, чашидан, бӯидан, судан.

Бар танаш ин панҷ ҳисси зоҳиранд,
Панҷи дигар коргар андар саранд. *Ҷомӣ*

Бишнос, ки тавфиқи ту ин панҷ ҳавос аст,
Ҳар панҷ ато з-эзид мар пиру ҷавонро.
*Носири Хисрав*

**панҷ ҷо** *киноя аз* панҷ ҳавосс, ҳисҳои панҷгона; **панҷу шаш** *киноя аз* ҳисси панҷгонаи инсон ва ҷиҳатҳои шашгонаи дунъё.

Пас бипурсидаш, ки ин аҳволи хаш,
Ки бирун аст аз ҳиҷоби панҷу шаш. *Румӣ*

**ПАНҶА** پنجه 1. кафи даст бо панҷ ангушт; даст.

Лола миёни кишт биханадад ҳаме зи дур,
Чун *панҷаи арӯс ба ҳинно шуда хизеб. Рӯдакӣ*

**панҷаи гиро** дасти қавӣ ва зӯр.

Ҳама тан шонасифат панҷаи гиро шудаам,
Ба умеде ки фитад зулфи ту дар чанг маро. *Соиб*

**панҷаи шерафкан** дасту бозуи пурзӯр, **дасти тавоно.**

Ба сарпанҷа машав чун шер сармаст,
Ки моро панҷаи шерафкане ҳаст. *Низомӣ*

2. панҷ ангушти пой, таги пой бо панҷ ангушт.

Аз бас ба раҳи ишқ дар ӯ хор халидаст,
Ҳамчун думи моҳӣ шуда ҳар панҷаи поям.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

3. чанг, чангол.

Куҷо рафт он ки буд аз панҷаи ту
Ғизолон, балки шерон ранҷаи ту. *Ҳилолӣ*

4. барг, шоха; **панҷаи лола** шохаи лола.

Ба ороиши сунбули зулфи хеш,
Ниҳад шона аз панҷаи лола пеш. *Туғро*

**панҷаи савсан** шохаи гули савсан.

Ҳамчу нақши панҷаи савсан дамад аз хоки ман,
Баски силии ҷафо аз дасти гардун мехӯрам.
*Мушфиқӣ*

**панҷаи ток** барги ток, ки монанд ба панҷа аст.

Панҷаи ток зи сармои саҳар меларзад,
Лола аз баҳри ҳамин карда фурӯзон манқал.*

5. *маҷ.* тавоноӣ, иқтидор.

Ба фитроки ту бандам дил, маро чун нест он панҷа,
Ки битвонам туро дасти шафоат бар инон кардан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

6. *маҷ.* қайд, банд, гирифторӣ.

Андохт маро ба хурдсолӣ
Дар панҷаи ишқи лоуболӣ. *Ҷомӣ*

◇ **панчаи алмос** дасти пурзӯр.

Қиссаи панчаи алмос магӯед ба мо,
Ки дар ин чо сухан аз теғу забон мегузарад. *Соиб*

**панчаи бечора** *киноя аз* ситораҳои сайёр: Зуҳал, Муштарӣ, Миррих, Зӯҳра, Уторид.

*Аз ҳаҷр маро дилест садпора,*
Бечоратар аз панчаи бечора.*

**панчаи Марьям** номи гиёҳи хушбӯй, ки ба шакли панчаи даст аст ва ба ақидаи динӣ, гӯё Марьям дар вақти таваллуди Исо он гиёҳро дошта будааст; онро «чанги Марьям» ва «шачараи Марьям» низ меноманд.

Шуд зи эъчоз нутқи ӯ дар ҳам,
Қори Исо чу панчаи Марьям.
*«Фарҳанги Онандроч»*

**панчаи шона** дандонаҳои шона.

Зи кор афтодааст ангуштҳо чун панчаи шона,
*Шикаста то ба бозу дастам аз доман кашиданҳо.*
*Сайидо*

**панча андохтан** а) чангол задан.

...Ки ногоҳаш уқобе аз камин тохт,
Чунон дар мағзи чонаш панча андохт. *Ҳозиқ*

б) муқобила кардан, ситеза кардан.

Ҳар чӣ хоҳӣ кун, ки моро бо ту раъи чанг нест,
Панча бо зӯроварон андохтан фарҳанг нест. *Саъдӣ*

**панча афгандан** *ниг.* **панча фигандан; панча бартофтан** зулму тааддӣ кардан, ситамгорӣ намудан.

Дар он марз, к-ин пири хушьёр буд,
Яке марзбони ситамгор буд,
Ки ҳар нотавонро, ки дарьёфтӣ,
Ба сарпанчагӣ панча бартофтӣ. *Саъдӣ*

**панча задан** а) даст задан ба чизе, бо даст часпидан ба чизе.

Аз рӯи ҳавас панча мазан, шона, дар он зулф,
Ин силсила ҳарчанд кушои ту, дароз аст. *Махфӣ*

б) даст дароз кардан ба чизе ё касе.

Мӯяш зада панча аз дарозӣ,
Карда ба шамол дастбозӣ. *Ҳилолӣ*

в) гирифтор шудан, дучор гаштан ба чизе.

Гуфтамаш: Шонасифат панча ба зулфи ту занам,
Ханда зад, гуфт: Илоҳӣ ба бало п а н ч а з а н ӣ.
*Шоҳин*

**панча кардан** зӯрозмоӣ кардан, мубориза намудан, чанг кардан.

Ҳар кӣ бо фӯлодбозу панча кард,
Соиди симини худро ранча кард. *Саъдӣ*

**панча кардан** *андар (ё дар) чизе* бо даст ё пой ба чизе маҳкам часпидан; собитқадам будан, устувор будан.

На дар Хисрав нигаҳ карду на дар тахт:
Чу шерон панча кард андар замин сахт. *Низомӣ*

**панча кӯтоҳ кардан** даст кашидан, аз баҳри чизе гузаштан.

Панчаи уммеду пои саъй кӯтаҳ кай кунам?
Гар ба шохи орзуҳо дастрас бошад маро. *Сайидо*

**панча тез кардан** ситеза кардан, чангчӯй намудан.

Ғанимат шумурдам тарики гурез,
Ки нодон кунад бо қазо панча тез. *Саъдӣ*

**панча фигандан** даст задан, панча андохтан; ситеза кардан.

Моҳи аламаш фиганда панча,
Бозуи ҳилол гашта ранча. *Мӯҳсини Таъсир*

**панча шикастан** мутеъ кардан, тобеъ гардонидан, таслим гардонидан.

Саъдӣ, ҳунар на панчаи мардум шикастан аст,
Марде дуруст бошӣ, агар нафс бишканӣ. *Саъдӣ*

**панчаи** *касеро, чизеро* **тофтан** мутеъ кардан, тобеъ гардонидан, мағлуб сохтан.

Панчаи ғам солҳо шуд панчаи сабрам натофт,
Рустами вақти худ аст ин қуввати бозуи мо. *Махфӣ*

**панча ба панчаи** *касе* **кардан** бо касе мучодила ва муқобила кардан, ҳарифи касе шудан; **панча бар рӯи баҳр кашидан** *киноя аз* кори беҳуда кардан.

Бар синаи кушодаи мо дасти радди халқ,
Бар рӯи баҳр панчаи хунин кашидан аст. *Соиб*

**ПАНЧАГИР** پنجه گیر зӯрозмой, касе, ки зӯрозмоӣ мекунад.

**ПАНЧАГИРӢ** پنجه گیری зӯрозмоӣ, панчазанӣ, мубориза кардан.

Бо ишқ хатост панчагирӣ,
Бечора хирад шикастабозуст. *Зуҳурӣ*

**ПАНЧАРА** پنجره **1.** дарича, тирезаи хона.

Суви боғи гул бояд акнун шудан,
Чӣ бинем аз бому аз панчара. *«Луғати фурс»*

Зи ногаҳ бирун омад аз панчара
Хироманда сарве чу кабки дара. *Хочу*

**2.** қафас, хонаи шабакадори чӯбин ё оҳанин, ки барои нигоҳ доштани парранда ва даррандагон месозанд.

Шерро дар беша бояд дид, не дар панчара,
Имтиҳони мард бошад арсаи пайкорҳо.*

◇ **(ин) панчараи лочвард** *киноя аз* осмон.

Офати ин панчараи лочвард
Панча дар ӯ зад, ки бад-ӯ панча кард. *Низомӣ*

**ПАНЧАҲ** پنجه *ниг.* **панчоҳ.**

Пас аз панчаҳ набошад тандурустӣ,
Басар кундӣ пазирад, пой сустӣ. *Низомӣ*

**ПАНЧАҲСОЛА** پنجهساله панчоҳсола.

Чордаҳсола маҳе панчаи Чомӣ бартофт,
Кард берун зи кафаш ҳосили панчаҳсола. *Чомӣ*

**ПАНЧВАҚТӢ** پنج وقتی панчнавбата; касе, ки ҳар рӯз панч вақт намозро бе тарк мехонад; **зоҳиди панчвақтӣ** зоҳиди намозхон, зоҳиди ибодаткунанда.

Хештанро зоҳиди панчвақтӣ менамоям. *Савдо*

**ПАНЧГОНА** پنجگانه панчтой, мухаммас, панчвақта; **намози панчгона** намози панчвақта.

**ПАНЧНӮШ** پنج نوش маъчуни мураккабест, ки барои қуввай дил истеъмол мекунанд.

Ҳафтчӯш оинае додат, ту низ
Панчнӯш аз килки сафрой фирист. *Хоқонӣ*

◇ **панчнӯши саломат** *киноя аз* панч ҳисси ботин, ки аз ҳисси муштарак (маркази идрок ва идоракунандаи ҳиссиёт), хаёл, ваҳм, ҳофиза ва мутасаррифа (тафаккур) иборат аст, ва панч ҳисси зоҳир, ки аз босира, сомеа, шомма, зоиқа, ломиса иборат аст.

Дар чорсӯи фақр даро, то зи роҳи завқ
Дилр ба панчнӯши саломат кунӣ даво. *Хоқонӣ*

**ПАНЧОҲ** پنجاه *шумораи миқдорӣ* адади 50(٥٠).

Бад-ин андарун соли панчоҳ ранч
Бибурду аз ин чанд бинҳод ганч. *Фирдавсӣ*

**ПАНҶОҲА** پنجاهه *д.* муддати гӯшанишинии исавиён, ки аз панҷоҳ рӯз иборат аст.

Пас аз чандин чила дар аҳди чил сол,
Равам, панҷоҳа гирам ошкоро. *Хоқонӣ*

**ПАНҶПО(Я)** (یه)پنجپا **1.** харчанг, саратон.

Ҳар кӣ дуздӣ кунад аз ин гуфтор,
Панҷпояст зишту каҷрафтор. *Саноӣ*

**2.** *нуҷ.* бурҷи Саратон.

**ПАНҶПОЯК** پنجپایک *ниг.* **панҷпо(я).**

Ғук бо панҷпояк дӯстӣ дошт. (I)
*«Калила ва Димна»*

**ПАНҶРӮЗА** پنجروزه **1.** он чӣ иборат аз муддати панҷ рӯз аст; **2.** *маҷ.* замон ва муддати андак.

Эй, ки панҷоҳ рафту дар хобӣ!
Магар ин панҷрӯза дарьёбӣ? *Саъдӣ*

**ПАНҶУМ||ПАНҶӮМ** پنجم *шумораи тартибӣ аз* **панҷ;** ✧ **панҷӯм равоқ** *кинoя аз* осмони панҷӯм, сипеҳри панҷӯм, табақаи панҷӯми осмон.

**ПАНҶШАНБА** پنجشنبه номи яке аз рӯзҳои ҳафта, пас аз чоршанбе ва пеш аз ҷумъа.

**ПАНҶӮМ** پنجم *ниг.* **панҷум.**

**ПАНҶҲАЗОРӢ** پنجهزاری *таър.* мансабдори сипоҳигарӣ дар қӯшун (сардори панҷ ҳазор аскар).

Аршошьёнӣ аз тақсири ӯ даргузашта, Вазирхонро панҷҳазорӣ сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАПЛУС** پپلس таоме, ки аз равған, пиёз, об ва нони хушк тайёр мекунанд.

Валекин ба паплус чунин шуд қарор,
Ки бар тавсани сирка гардад савор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**пар** پر *асоси замони ҳозираи* **паридан.**

**ПАР I** پر париш, паридан, парвоз.

Чу пилон ба зӯру чу мурғон ба пар,
Чу моҳӣ *ба* дарьё, чу оҳу *ба* бар. *Фирдавсӣ*

**ПАР II ||ПАРР** پر **1.** найчаҳои бо мӯяк ва тибит фаро гирифташуда, ки тану боли паррандагонро мепӯшонанд

Қумоши бистари ӯ махмалу гул,
Ба болинаш пари ку боли булбул. *Сайидо*

**2.** *бол,* қанат, шаҳпар.

Ба ду сад *пар* натавон бе мададат парридан,
Ту маро зери чунин дом гирифтор магир.
*Шамси Табрезӣ*

Ёр он ҷову мани бечора ин ҷо беқарор,
Ваҳ, чӣ хуш бошад, ки бар бозуи Хисрав пар бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пару бол** а) қанот.

Ҳар он ки ёфт пару боли маъние, Шоҳин,
Агар ба тораки гардун расад, шикори ман аст.
*Шоҳин*

б) *маҷ.* қобилияти паридан; қудрат, тавоноӣ; *муҷ.* **бол (болу пар); пар(р)у бол задан** ҳаракати парвоз кардан, паридан; *маҷ.* кӯшишу ҳаракат кардан.

Бикшода ду даст дар ҳавояш,
Мезад пару бол аз барояш. *Ҳилолӣ*
Чӣ мумкин, ки шоҳини ваҳму хаёл
Ба қасри камолаш занад парру бол. *Садри Зиё*

**пару бол муҳайё кардан** омода шудан ба парвоз.

Барқи он рӯи ҷаҳонсӯз ба як дам месӯхт,
Шавқ чандон ки пару бол муҳайё мекард. *Соиб*

**пар афшондан** *аз чизе* паридан; парида рафтан; *маҷ.* ғоиб шудан.

То кудурат зи дил пар афшонад,
Ғаш равад аз мизоҷу зар монад. *Бедил*

**пар баркашидан** пар кушодан, пар боз кардан.

Уқоби сапеда чу пар баркашид,
Ғуроби шаб аз ошьён барпарид. *Хоҷу*

**пар баровардан** а) пар пайдо кардан, болдор шудан; б) *маҷ.* паридан.

Ба назди Манучеҳр шуд Золи Зар,
Чунон шуд, ту гӯӣ баровард пар. *Фирдавсӣ*

**пар густардан** а) бол густурдан; б) *маҷ.* изҳори аҷзу фурӯтанӣ кардан.

Чу Зол андаромад ба пеши падар,
Заминро бибӯсиду густард пар. *Фирдавсӣ*

**пар задан** а) паридан, парвоз кардан.

Магас пеши шӯридадил пар назад,
Ки ӯ чун магас даст бар сар назад. *Саъдӣ*

б) болҳо ба ҳам барзадан; талвоса кардан, тапидан.

Ҳамчу мурғи нимбисмил дар фироқ
Пар задам бисьёр, то беҷон шудам. *Аттор*

**пар кушодан (ё кушудан)** бол густурдан; парвоз кардан.

Бигзашт он касе, ки чу Симурғ пар кушуд,
Қофи ҳазор фазлу ҳунар зери бол ёфт. *Шоҳин*

**пар рехтан** пар резондан, тулак кардан; *маҷ.* оҷизу нотавон гаштан.

Гар мурғ шавад, ки пар бирезад,
Афтад ба замину барнахезад. *Ҳилолӣ*

**3.** паре, ки ба буни (думи) тири камон барои суръат додан ба ҳаракати тир баста мешавад.

Тире, ки дӣ зад бар дилам, пайдост то ғоят ба ман,
Пайкону филкаш як тараф, сӯфору парҳо як тараф. *Хисрави Деҳлавӣ*

Золим ба марг даст намедорад аз ситам,
Охир пари уқоб пари тир мешавад. *Соиб*

**4.** паре, ки барои зинат ба кулоҳи шоҳона мехалонданд.

Расид парри кулоҳаш, бале, ба чӣ? — ба фалак,
Гузашт ҳиммати ӯ аз чӣ? — аз бари Кайвон.
*Фаррухӣ*

Шаҳзода маросими азо ба тақдим расонид ва ҳукм фармуд, то чунон ки оини муғул аст, пар аз кулоҳ барнадоранд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**5.** канори ҳар чиз (мас. парраи биёбон, парраи доман, парраи бинӣ).

Иттифоқо ба ваҷҳи густохӣ,
Сӯи ӯ кард офтоб нигоҳ.
Ҳар чӣ ӯ мекушод банди қабо,
Ӯ фурӯ мекашид парри кулоҳ. *Анварӣ*

**6.** *маҷ.* ҳимоят, паноҳ.

Барафрӯз лашкар ту аз фарри хеш,
Сипаҳро ҳамедор дар парри хеш. *Фирдавсӣ*

**зери пар гирифтан** а) *ба паноҳи худ гирифтан;* б) *ба* итоат даровардан.

Чунин дод посух, ки дониш ба фар
Бигирад ҷаҳон сар ба сар зери пар. *Фирдавсӣ*

◇ **пари коҳ** а) резаи коҳ, якто коҳреза; б) чизи ночиз, ҳақир ва андак.

Парри коҳе аз мураббӣ нест моро баҳрае,
Хӯшачинӣ мекунад дар аҳди мо деҳқони мо. *Сайидо*

Сели бунъёди ду олам шудӣ, эй оташи ишқ!
Мо гиёҳем, зи мо ҳам пари коҳе дарьёб. *Бедил*

**чун парри зоғ** бисьёр сиёҳ, тираю торик.

Ҷаҳон аз шаби тира чун парри зоғ,
Ҳам он гаҳ сар аз кӯҳ барзад чароғ. *Фирдавсӣ*

Чун шуниданд ин сухан мурғони боғ,
Шуд ҷаҳон бар чашмашон чун парри зоғ. *Аттор*

**чун пари товус** мисли пари товус, ранг ба ранг монанди пари пурнақшунигори товус; рангин; **намондани пари зоғе** намондани асару нишона.

Мурғони орзу ҳама парвоз кардаанд,
Дар саҳни бӯстон пари зоғе намондааст. *Сайидо*

**пар андохтан** оҷизу забун шудан, фурӯ мондан.

Дод дар ин давр пар андохтаст,
Дар пари Симурғ ватан сохтаст. *Низомӣ*

**пар огандан** пайдо шудан; паҳн шудан.

Одамӣ дар замин чу пар оганд,
Моҳӣ аз меҳри мурғ дил барканд. *Саноӣ*

**пар аз тир рехтан** таслим шудан ва фармонбардор гаштан.

Камон бишканӣ, пар бирезӣ зи тир,
Зиреҳ дарнавардӣ, бипӯшӣ ҳарир. *Низомӣ*

**зери пар будан** дар тасарруф будан, зери даст будан.

Рӯзе зи сари санг уқобе ба ҳаво хост,
Баҳри талаби тӯъма пару бол биёрост.
Аз ростии бол манӣ карду ҳамегуфт:
Имрӯз ҳама мулки ҷаҳон зери пари мост.
*Носири Хисрав*

**ПАР** III پر *шакли кӯтоҳшудаи* **парниён.**

Аз кирм падид ояд бе огаҳии кирм
Чандин қасабу атласу ҳаззу пару дебо. (1) *Сӯзанӣ*

**ПАР** IV پر шуоъ, нур, партав.

Чашмро сад пар зи нури акси рухсори шумост,
Эй ки ҳар ду чашмро як пар мабодо бе шумо.
*Шамси Табрезӣ*

**ПАРАН** پرن *шакли кӯтоҳшудаи* **Парвин 1.**

Мар-Банотуннаъшро монад сухан дар табъи мард,
Аз барои мадҳи ту ояд фароҳам чун Паран.
*Сӯзанӣ*

Нахуфтаам ҳама шаб дӯшу будаам нолон,
Хаёли дӯст гувоҳи ман асту нуҷуми Паран.
*Масъуди Саъд*

**ПАРАНД** پرند **1.** матои абрешимии нафис, ҳарир, шоҳӣ.

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор.
*Фаррухӣ*

Ин наёбад ҳаме ба ранҷ палос,
В-он напӯшад ҳаме зи ноз паранд. *Масъуди Саъд*

**2.** тeғ, шамшер.

Ба як дасташ паранди обдода,
Ба дигар мӯи мушкин тоб дода.
*Фахриддини Гургонӣ*

**3.** ҷавҳари шамшер ва теғ.

Муборизони қадаркудрати қазоқувват
Барои теғи худ аз ханҷарат паранд баранд. *Азрақӣ*

Зи ёқуту алмосу аз теғи Ҳинд,
Ҳама теғи ҳиндӣ саросар паранд. *Фирдавсӣ*

**ПАР(Р)АНДА** پرنده **1.** парвозкунанда.

Зи дарранда шерон замин шуд тиҳӣ,
Ба парранда мурғон расид огаҳӣ. *Фирдавсӣ*

**2.** мурғ, мурғи ҳавоӣ.

Паррандае, ки бигзарад аз пеши чашми ман,
Ӯро ба чанги хеш дарорам ҳамон замон. *Сайидо*

**ПАРАНДАК** پرندک пушта, теппа дар миёни саҳро.

**ПАРАНДБОФӢ** پرندبافی ҳарирбофӣ.

Аз турраи худ ба мӯшикофӣ,
Мекард ҳама парандбофӣ. *Шоҳин*

**ПАРАНДОВАР** پرندآور **1.** ҷавҳардор (дар бораи теғ ва шамшер).

Бияндохт теғи парандовараш,
Ҳамехост аз тан буридан сараш. *Дақиқӣ*

Аз ниҳеби ҷуди дасти дурфишонат рӯзи базм,
Гавҳар аз теғи парандовар ҷудоӣ мекунад.
*Ибни Ямин*

**2.** *маҷ.* шамшер.

Яке тохт, то пеши Хисрав расид,
Парандоваре аз миён баркашид. *Фирдавсӣ*

**ПАРАНДОХ** پرانداخ **1.** пӯсти бузи даббоғикардашуда; сахтиён; 2. тасма.

Гуфтам: Миён кушоӣ, гуфто, ки ҳеҷ н-оям,
Зад даст бар камарбанд, бигсаст ӯ парандох. *Асҷадӣ*

**ПАРАНДӮШ** پرندوش парершаб.

Чунин дод посух, ки бар кӯҳу дашт
Саворе парандӯш бар ман гузашт. *Фирдавсӣ*

Гӯяндт ҳаме гарчи дароз аст туро умр,
Бигзашта шумар яксара чун дӯшу парандӯш.
*Носири Хисрав*

**ПАРАНДӮШИН** پرندوشین мансуб ба парандуш, парершабина.

Дидам аз бодаи парандӯшин
Шишае ним бар канораи ток. *Анварӣ*

**ПАРАНО||ПАРНО** پرنا дебои мунаққаш дар ғояти латофат ва назокат.

Чунки заррин қадаҳе бар кафи симин санаме,
Ё дурахшанда чароғе ба миёни парано. *Манучеҳрӣ*

Ба рӯю синаву соид хиҷил шуданд аз вай
Яке ҳарирну дуюм ҳуллаву сеюм парано.
*Адиб Собир*

**ПАРАСТА** پرسته он чи ки онро мепарастанд.

Эй он ки туро пеша парастидани махлуқ,
Чун хештанеро чӣ барӣ беш параста? *Кисоӣ*

**ПАРАСТАНДА** پرستنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **парастидан; 2.** банда, ғулом, барда; навкар, хидматгор.

Ҳама меҳтарон кеҳтари ӯ шуданд,
Парастандаву чокари ӯ шуданд. *Фирдавсӣ*

Аз парастанда хост ҷоме шир,
Ҳар ду дар вай фишонду гуфт: Бигир! *Низомӣ*

3. каниз, канизак, ходима.

Парастанда сад пеши ҳар духтаре
Зи ёқут бар ҳар саре афсаре. *Фирдавсӣ*

4. парастор; итоаткор, фармонбардор.

Шумо як ба як роздори манед,
Парастандаву ғамгусори манед. *Фирдавсӣ*

5. обид, ибодаткунанда, зоҳид.

Бикуштанд ҳаштод аз он мӯбадон,
Парастандаву покдил бихрадон. *Фирдавсӣ*

6. ситоишкунанда; дӯстдор.

...Ки бедордил паҳлавон шод бод,
Зи дониш парастандаи дод бод. *Фирдавсӣ*

◇ **парастандаи бода** *кинояаз* соқӣ, майкаш, майгусор.

*Парастандаи бодаро пеш хонд,*
Ба ҷарбӣ фаровон суханҳо биронд. *Фирдавсӣ*

**парастандаи хаёл** *кинояаз* шоир.

**ПАРАСТИДАН** پرستیدن 1. таъзиму такрим намудан; итоат ва фармонбардорӣ намудан.

Ман, ки маъруф шудастам ба парастидани ӯ,
Ба парастидани ҳар кас накунам пушт дуто.
*Фаррухӣ*

Ба ҷони ту, ки парастидани ту кеши ман аст,
Ба кеши ишқ парастиш равост ҷонопро.
*Адиб Собир*

2. хидмат кардан.

Тани хеш якчанд бемор кард,
Парастидани подшаҳ хор кард. *Фирдавсӣ*

3. ситоиш намудан; дӯст доштан.

Дилашро параст, ар хирадро парастӣ,
Кафашро сито, гар сахоро ситоӣ. *Фаррухӣ*

**ПАРАСТИШ** پرستش 1. таъзиму такрим; итоат, фармонбардорӣ.

Агар ҷони маро бо ман бимонӣ,
Гузорам дар парастиш зиндагонӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

2. хидматгорӣ, хидмат; парасторӣ, нигоҳубин; **парастиш кардан** а) ибодат кардан.

Парастиш кунам пеши яздон ба пой,
Набинад маро кас ба оромҷой. *Фирдавсӣ*

б) хидмат намудан; парасторӣ кардан, нигоҳубин кардан.

В-аз он пас чу фармоядам шаҳриёр,
Биёям, парастиш кунам бандавор. *Фирдавсӣ*

Парастиш чун туро ҷумла ҷаҳон кард,
Туро бояд парастиш беш аз он кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРАСТИШГАР** پرستشگر 1. обид, парастанда; 2. ходим, чокар.

Туро сад ҳазорон парастишгаранд,
Ки аз вай дар он кор ҷобуктаранд. *Фирдавсӣ*

**ПАРАСТИШГАРӢ** پرستشگری 1. парастандагӣ, ибодат кардан.

Ҳар чӣ ба даҳр одамиясту парӣ,
Нест магар баҳри парастишгарӣ. *Хисравӣ Деҳлавӣ*

2. хидмат, хидматгузорӣ.

Пир чун дид меҳмон, барҷаст,
Ба парастишгарӣ миён дарбаст. *Низомӣ*

**ПАРАСТИШГАҲ** پرستشگه ибодатгоҳ, маъбад.

Парастишгаҳаш кӯҳ будӣ ҳама,
Зи шодӣ шуда дуру дур аз рама. *Фирдавсӣ*

**ПАРАСТИШКАДА** پرستش کده ибодатгоҳ, маъбад.

Парастишкада гашт аз эшон биҳишт,
Бибаст андар ӯ деврo Зардуҳишт (Зардуҳушт).
*Дақиқӣ*

**ПАРАСТИШХОНА** پرستشخانه ибодатгоҳ, маъбад.

Ба парастишхона шуд ва ба ибодат машғул гашт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ПАРАСТОР** پرستار 1. хидматгор, ходим; ходима; нигоҳубинкунанда.

Парасторон ҳама пешаш давиданд,
Сару афсар ҳама пешаш кашиданд. *Ҷомӣ*

Ӯ хуфта зи ранҷи ишқ бемор,
Ҳар дому даде бар ӯ парастор. *Шоҳин*

2. *тарбиятгар, мураббӣ.*

Танатро чу кардам тавоно ба шир,
Ҷавонӣ макун бар парастори пир. *Шоҳин*

3. фармонбардор, мутеъ.

Ҳама сар ба сар бождори туем,
Парастору дар зинҳори туем. *Фирдавсӣ*

Парастори амраш ҳама чизу кас,
Банӣ-одаму мурғу мӯру магас. *Саъдӣ*

4. парастишкунанда; посдор, риоякунанда.

Бувам то марг дар меҳраш гирифтор,
Вафодоришро бошам парастор. *Фахриддини Гургонӣ*

5. зан, завҷа.

Тажов он замон бо парастор гуфт,
Ки душвор кор омад, эй нек ҷуфт. *Фирдавсӣ*

◇ **парасторони хаёл** *кинояаз* шоирон ва нависандагон.

**ПАРАСТОРӢ** پرستاری хидматгузорӣ.

Шабе аз мушфиқию дилдорӣ
Кардам он қибларо парасторӣ. *Низомӣ*

**ПАРАСТУ** پرستو фароштурук.

Ҷаро умри каргас ду сад сол, вайҳак,
Намонад фузунтар зи соле парасту. *Рӯдакӣ*

Баҷагони парастуро ба заъфарон ранг доданд.
*Авфӣ*

**ПАРАФШОН** پرافشان дар ҳолати парвоз кардан, парвозкунон, болу парзанон.

Баҳри он нома кабӯтарсифат ояд зи фалак
Насри Тоир, ки парафшон ба Хуросон ёбам.
*Хоқонӣ*

**парафшон гаштан** пару бол задан, парвоз кардан.

Ба завқи васл мегаштӣ парафшон,
Чу арвоҳи муҷаррад масти ҷавлон. *Ҳоҷӣ*

**ПАРАФШОНӢ** پرافشانی бол задан; парвоз кардан, паридан.

Ба оҳанги парафшонӣ муҳайё
Даруни байза товусони раъно. *Бедил*

**ПАРВ** پرو *шакли кӯтоҳшудаи* **Парвин** 1.

Сазад, ки Парвин бород ду чашми ман шабу рӯз,
Кунун к-аз ин ду шаби ман шуоъ барзад Парв. *Кисоӣ*

Ба болои ту дар чаман сарв нест,
Чу рухсори ту тобиши Парв нест. *Фирдавсӣ*

**ПАРВА** پروه **1.** ҳар чизи аз ҷанг ва тохтутоз ба даст овардашуда, ғанимат, ўлҷа.

Он ҷигаргӯшаи ёқут, ки аз кон хезад,
Дар шабехуни сахо парваи яғмои ту бод. *Шарафиддини Шафрӯҳ*

**2.** *ниг.* **Парвин** 1.

**ПАРВАЗ** پروز **1.** фаровез, шероза, зеҳ.

Домани ҷоҳи туроcт парвази рангини субҳ,
Ҷайби ҷалоли туроcт гӯи зар аз офтоб. *Хоқонӣ*

**2.** аслу насаб; хеш.

Ҳамон модарат хеши Гарсеваз аст,
Аз ин сӯву он сӯ туро парваз аст. *Фирдавсӣ*

◇ **парвази сабза** *киноя аз* сабзаи нозуки латиф, ки монанди шероза, фаровез дароз кашида мешавад.

Парвази сабза дамид бар намати обгир,
Зулфи бунафша хамид бар ғабаби ҷӯйбор. *Хоқонӣ*

**ПАРВАНД** پروند **1.** гулобӣ; **2.** амруд, мурӯд.

Гули парванд даста баста буд. *Имора*

**ПАРВАНДА** پرونده **1.** бастаи ҷома, буғча, тугунчак.

Хоҷа ба парванда андаромад эдар,
Акнун мӯъҷиб шудаст аз бари раҳвор. *Оғоҷӣ*

**2.** дӯхтаи ҷуволмонанде, ки даҳони он аз паҳлӯяш буда, дӯкондорҳои баззоз чизҳои худро дар он мениҳанд; хӯрҷин.

**ПАРВАРА** پروره он чӣ ба хубӣ парво кардаанд, фарбеҳшуда.

Чу мурғи парвара мағрур хасмат огаҳ нест
Аз он ки румҳи ғуломони туст бобзанаш. *Шаҳобиддини Муайяди Самарқандӣ*

**ПАРВАРАНДА** پرورنده тарбиятгар, мураббӣ.

Малик фармуд, устодро хилъату неъмат доданду писарро зачр фармуд ва маломат кард, ки бо парварандаи хеш муқовамат кардӣ ва ба сар набурдӣ. *Саъдӣ*

Садриддини Занҷонӣ... ба Бурокчини эгоҷӣ, ки парварандаи Кейхоту буд ва ба ғоят мӯътабар, илтиҷо намуд ва талаби вазорат кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПАРВАРД** پرورد парвариш, парвардан, парасторӣ.

Ба назди шубонон фиристодиям,
Ба парварди шерони нар додиям.*

**ПАРВАР(И)ДА** پرورده‖پروریده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **парвар(и)дан; 2.** парваришёфта, тарбиятдида.

Чу осиён ба гуноҳе маронам аз дари хеш,
Ки солҳост, ки парвардаи диёри туам. *Исмат*

Анӯша яке қосиде сӯи шаҳр
Фиристод парварда бо қаҳру заҳр. *Сайидо*

**парвардаи ноз** нозпарвар, он кӣ бо нозу неъмат парвариш ёфтааст.

Парвардаи нозро чӣ чора,
Паҳлу фиканад ба хору хора. *Шоҳин*

**парварда кардан** парвариш намудан.

Парварда кунад ба ширу шаккар,
К-аз ширу шакар шавад фузунтар. *Шоҳин*

**парварда шудан** парвариш ёфтан.

Танам парварда шуд дар хуни дида,
Ҷунон к-аз май сафоли бодахорон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** тарбиятгиранда, парваришьёбанда; *маҷ.* шогирд; фарзанд.

Биёмӯз парвардаро дастранҷ
В-агар даст дорӣ чу Қорун ба ганҷ. *Саъдӣ*

**4.** пухтарасида, обутобьёфта; пухта, ботаҷриба.

Сухандони парварда, пири куҳан
Бияндешад, он гаҳ бигӯяд сухан. *Саъдӣ*

Дар ишқ ҳарифи дарди ишқам,
Парвардаи гарму сарди ишқам. *Файзӣ*

**5.** нек андешида, хуб санҷида.

Ҳазар кун зи нодони даҳмардагӯй,
Чу доно яке гӯю парварда гӯй. *Саъдӣ*

**6.** чизе, ки дар шакар, асал, шир ё сирка омехта, пухта ё хобонда шудааст; ◇ **парвардаи мурғ** *киноя аз* Золи Зар, падари Рустам, ки мувофиқи афсона ӯро Симурғ калон карда буд.

...Ки парвардаи мурғ бошад ба кӯҳ,
Нишонӣ шуда дар миёни гурӯҳ. *Фирдавсӣ*

**ПАРВАР(И)ДАН** پروردن‖پروریدن **1.** парвариш кардан, парасторӣ намудан, тарбият кардан.

Морро ҳарчанд беҳтар парварӣ,
Чун яке хашм оварад, кайфар барӣ. *Рӯдакӣ*

Ман ниҳоли ишқ андар боғи дил парвардаам,
Нақди умри хешро сарфи раҳи ӯ кардаам. *Васлӣ*

**2.** навозиш кардан, лутфу эҳсон намудан

Бигдохтам аз дасти ҷафо кардани ту,
Ин аст тариқи банда парвардани ту? *Ҳилолӣ*

**ПАРВАРД(И)ГОР** پروردگار **1.** тарбиятгар, парваришдиҳанда, мураббӣ, муаллим.

Пиронро дид, ки парвардгори Қайхисрав буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Дарахте бас шигарфу меводор аст,
Мар-ӯро боғбон парвардгор аст. *Носири Хисрав*

**2.** лашкаркаш.

Сипаҳро ба кирдори парвардигор
Ба ҳар ҷой бурдӣ паи корзор. *Фирдавсӣ*

**3.** *д.* яке аз сифатҳои худо.

**ПАРВАРИДА** پرویده *ниг.* **парвар(и)да.**

**ПАРВАРИДАН** پرویدن *ниг.* **парвар(и)дан.**

**ПАРВАРИШ** پرورش **1.** тарбият, нигоҳубин.

Зарру нуқра гар набудандӣ ниҳон,
Парвариш кай ёфтандӣ зери кон? *Румӣ*

**парвариши тан** парвардани тан, таносоӣ, танпарастӣ.

Гузор парвариши тан ба танпараст, эй дил.
Ғизои рӯҳ кун аз ҷоми рӯҳпарвари май. *Ҷомӣ*

**парвариш додан** тарбият намудан, парваридан.

Бишнос қадри хеш, ки покизатар зи ту
Дурре надод парвариш ин обгун садаф! *Ҷомӣ*

2. *хӯрокхӯрӣ; хӯрок, ғизо.*

Фаровон набуд он замон парвариш,
Ки камтар буд аз куштаниҳо хӯриш. *Фирдавсӣ*

Дар он мабин ту, ки шӯр аст оби дидаи ошиқ,
Ки парвариш ба ҷуз ин об нест меҳргиёҳро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРВАРИШГОҲ** پرورش‌گاه маҳалли парвариш, манбаи парвариш.

*Ду пистон, ки имрӯз дилхоҳи ӯст,*
Ду чашма ҳам аз парваришгоҳи ӯст. *Саъдӣ*

**ПАРВАҲОН** پروهان зоҳир, ошкор.

З-ӯ пушти рӯзгор қавӣ гашту ин сухан
Дар рӯи рӯзгор бигӯем парваҳон.
*Асири Ахсикатӣ*

**ПАРВЕЗАН** پرویزن 1. ғирбол, элак.

Қарда аз гурзу найза бар душман
Устухон орд, пӯст парвезан. *Саноӣ*

Пару парвезани ӯ гардиши чарх,
Харидорам сабӯсашро ба ҳар нарх. *Сайидо*

2. ҳар чизи шабакадор, ҳар чизи тӯршакл.

Чарх пиндорӣ бихоҳад бехтан,
З-он ҳамепӯшад либоси парвезан. *Носири Хисрав*

**ПАРВИН** پروین 1. *нуҷ.* номи чанд ситорае, ки дар як ҷо ҷамъ шудааст ва ба бурҷи Савр дохил мешавад; Сурайё.

Ситора чу гул гашту гардун чу боғ,
*Чу парвона Парвину Моҳ чун чароғ. Фирдавсӣ*

Ҳама ором гирифтанду шаб аз нима гузашт,
В-он чи дар хоб нашуд, чашми ману Парвин аст.
*Саъдӣ*

2. *киноя аз* ашк, оби дида.

Ба тасхири хаёли он парипайкар шаби ҳиҷрон
Ду чашми дурфишони ман фурӯ оранд Парвинро.
*Камоли Хуҷандӣ*

3. *киноя аз* дандон.

Парда аз ёқут бар Парвин мабанд,
Хайма аз санҷоб бар сандон мазан. *Анварӣ*

◇ **Парвин фишондан** *киноя аз* намоён кардани дандон.

Дар ханда гулрӯи маро Парвин фишонад шаккараш,
Дар гирья ҳиндуи маро симоб резад бар зараш.
*Бадри Чочӣ*

**Парвин шудан** *киноя аз* ҷамъ шудан, гирд омадан.

Наввоб ҳукм ба шодиёна навохтан фармуд, то Банотуннаъши сипоҳ Парвин шаванд.
*«Хизонаи омира»*

**ПАРВО** پروا 1. андеша, фикр, хаёл.

Шабу рӯз тозон чу боди дамон,
На парвои обу на андӯҳи нон. *Фирдавсӣ*

[Робеа] гуфт: Акнун чунин касе, ки ин мотам дар *пеш дорад, чӣ гуна ӯро парвои арӯсӣ бувад?*
*Аттор*

2. дилсӯзӣ, ғамхорӣ; **парво кардан** (*ё* **сохтан**) раҳм кардан, мурувват намудан.

*Маро афтода аз ишқи ту бар ҷон оташи савдо,*
Накардӣ ҳеҷ чун парвона бар аҳволи ман парво.
*Сайидо*

Чун Чингизхон фавт шуд, касе аз фарзандонаш парвои ӯ накард. *«Таърихи Фаришта»*

Ба ҳоли Сайидо умрест парвое намесозӣ,
Биёбонгард аз дасти ту чун оҳуст, меранҷӣ?
*Сайидо*

3. рағбат, майл.

Мо ба ёди васлат аз мулки ду олам фориғем,
Муфлиси ишқи туро парвои молу ҷоҳ нест.
*Исмат*

4. эътибор, эътино; таваҷҷӯҳ, илтифот.

Эй бурда диламро ту бад-он шаклу шамоил,
Парвои касат неву ҷаҳоне ба ту моил. *Ҳофиз*

Гар туро бошад даме парвои ғамфарсудагон,
Нест ғам, гар ҷону дил аз ғам бифарсояд маро.
*Ҷомӣ*

5. тарс, бим.

Нест парво талхкомонро зи талхиҳои ишқ,
Оби дарьё дар мазоқи моҳии дарьё хуш аст. *Соиб*

6. фароғат, осоиш, оромӣ.

Рабуд чашму руху зулфи он бути раъно,
Яке қарору дувум тоқату савум парво.
*Шамси Табрезӣ*

7. қудрат, тоқат, тавоноӣ.

Шарҳи ин қисса магар шамъ барорад ба забон,
В-арна парвона надорад ба сухан парвое. *Ҳофиз*

**ПАРВОЗ** پرواز паридан, парриш.

Зоғ бо зоғон кунад парвозҳо,
Булбуле бо булбулон овозҳо. *Румӣ*

**парвоз гирифтан** паридан, дар парвоз шудан.

*...К-он саъва куҷо гирифт парвоз*
В-он кабк куҷост ҷилвапардоз? *Файзӣ*

**парвоз доштан** дар парвоз будан.

Кунун ёд н-овард Хисрав гаҳе
Қи мурғе дар ин боғ парвоз дошт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба** (*ё* **дар**) **парвоз шудан** паридан, парида рафтан.

...Ки имшаб Ҳумоюни ҳурисиришт
Ба парвоз шуд то ба боғи биҳишт. *Хоҷу*

Дӯш омад он шамъи бутон, ман худ зи ғайрат сӯхтам,
Аз баҳри мурдан гирди ӯ парвона дар парвоз шуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРВОЗА** I پرواژه *ниг.* **парвоз.**

Онон, ки чу ман бе пару парвозаи ишқанд,
Ҷуз дар ҳарами ҷонон парвоз нахоҳанд. *Хоқонӣ*

**ПАРВОЗА** II پرواژه тӯша ва таоме, ки дар сайр, шикор ва сафар ҳамроҳи худ мегиранд.

Ҷоно, чӣ тавон кард, ки андар раҳи ишқат
Илло ҷигари сӯхта парвозаи мо нест.*

**ПАРВОЗГОҲ** پروازگاه маҳалли парвоз, ҷои парвоз.

**ПАРВОЗӢ** پروازی мансуб ба парвоз; парвозкунанда, парранда.

Осмонат шикоргоҳи мурод,
Ахтарон бозҳои парвозӣ. *Анварӣ*

**ПАРВОНА** I پروانه 1. ҳашароте, ки дар шаб гирди чароғ, шамъ ва ғ. мегардад ва худро ба онҳо мезанад; парвонаи чароғ.

Офтобию рухат шамъи ҷаҳонафрӯз аст,
Ҳама зарроти ҷаҳон гирди сарат парвона. *Ҳилолӣ*

Ба зери дарахте чу гаштем ҷамъ,
Бад-он сон ки парвона бар гирди шамъ. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* муштоқ, иштиёқманд, ҳавасманд.

Парвонаи ҳаловати афкори Соибанд
Он тӯтиён, ки аз шакаристон гузаштаанд. *Соиб*

**3.** сиёҳгӯш, ҳайвони ваҳшии аз саг калонтар, ки дар Африқои шимолӣ ва ҷануби Осиё зиндагӣ мекунад, дорои ёл, пӯсташ холдор ё рахдор мебошад; дар бисьёр мавридҳо аз пасхӯрдаи шер истифода мекунад. Аз рӯи ақидаи машҳур пеш-пеши шер фарьёдкунон мерафтааст ва ҳайвоноти дигарро аз омадани шер огоҳ мекардааст.

Шоҳо, ғазанфаре туву парвонаи ту ман,
Парвона дар паноҳи ғазанфар накӯтар аст. *Хоқонӣ*

◇ **парвонаи сӯхта** *кинoя аз* ошиқ.

Он ҷост барги айш, ки ҳар сӯ фишондаанд
Парвонаҳои сӯхта парҳову болҳо. *Урфӣ*

**ПАРВОНА** II پروانه **1.** ҳукм, амр, фармон.

Парвона бирасон, то ӯро банд карда, ба ҳазрати мо фиристанд. *Авфӣ*

Парвонаи ӯ гар бирасад дар талаби ҷон,
Чун шамъ ҳамон дам ба даме ҷон биспорам. *Ҳофиз*

**2.** иҷозат, рухсат.

Рӯзе сарат бибӯсаму дар поят уфтам,
Парвонаро чӣ ҳоҷати п а р в о н а и духул?
*Саъдӣ*

Дар шаби ҳиҷрон маро парвонаи васле фирист!
Варна аз оҳам ҷаҳонеро бисӯзонам чу шамъ. *Ҳофиз*

Ҳар кас аз умаро ва маориф ва ғайра, ки ба порчаи нафис эҳтиёҷ дошта бошад, парвонаи раиси бозор ҳосил кунад. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАРВОНАГӢ** I پروانگی парвона будан; *ниг.* **парвона** I 1.

Дар чунин базме, ки як парвона дорад сад чароғ,
Бо ҳама парвонагӣ гирди чароғе пар назад. *Урфӣ*

**ПАРВОНАГӢ** II پروانگی **1.** иҷозатнома; рухсат, иҷозат; *ниг.* **парвона** II 2.

Султон мултамаси ӯро мабзул дошта ба хоҷа парвонагӣ дод ва хоҷа... фармони талаб ба номи ӯ содир фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** ҳукмнома, фармоннома.

Рони Хуршед, ки камоли тасарруф дар мизоҷи султон дошт, парвонагӣ бо Оризмамолик расонид, ки Тоторхонро ба дафъи султон Носируддин таъин намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАРВОНАДЕҲ** پروانه‌ده амркунанда, фармондеҳ.

Барпойкуни баланду пастӣ,
Парвонадеҳи бароти ҳастӣ... *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРВОНАК** پروانک *ниг.* **парвона** I 3.

**ПАРВОНАСИФАТ** پروانه‌صفت монанди парвона, парвонавор.

Ту шамъиву парвонасифат гирди ту гардам,
Чандон ки ба ҷону дили ман шуълазан астӣ. *Шоҳин*

**ПАРВОНАСОН** پروانه‌سان *ниг.* **парвонасифат.**

Ба табҳои ғамат парвонасон сӯхт
Магасро болу пар болинам имрӯз.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ПАРВОНАЧӢ** پروانچی **1.** котиби ҳукм ва фармонҳои подшоҳӣ; *ниг.* **парвона** II 1.

Ё магар ман ғалат шунидастам,
Ё ки парвоначӣ ғалаткор аст,
Ё магар дар ибороти туркӣ
«Беш юз олтун» «дувист динор» аст?
*Бурундуқи Бухороӣ*

**2.** фармоновар, фармонрасон.

**ПАРВОНЧА** پروانچه **1.** ҳукм, фармон.

Аз мавқифи ҷалол парвонча ба сабъаи сайёра расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** иҷозат, рухсат.

**ПАРВОР** پروار **1.** парвариш, парваридан; танпарастӣ.

Равон парвар, эдун ки танпарварӣ,
Ба парвори тан ранҷ то кай барӣ? *Асадӣ*

Рӯз ба парвор буд, фарбеҳ аз он шуд чунин,
Шаб тани бемор дошт, лоғар аз он шуд чунон.
*Хоқонӣ*

**ба парвор доштан** парвариш намудан, бонӣ кардан.

Ва гар шуд душманаш фарбеҳ зи неъмат, ҳам раво бошад,
Ки гардун аз паи куштан ҳамедорад ба парвораш.
*Муҷири Байлақонӣ*

**2.** фарбеҳкардашуда, фарбеҳ.

Ту, к-ат ин говҳои парворанд,
Лоғаронро макуш, ки бекоранд. *Авҳадӣ*

**парвор гирифтан** фарбеҳ шудан.

Парвор гирифт рӯзу бар шаб
Табҳои дақ аз ниҳон барафканд. *Хоқонӣ*

**ба парвор бастан** фарбеҳ кардан.

Савдои ту аз барои қурбон
Бастаст замонаро ба парвор. *Имодии Шаҳриёрӣ*

**3.** пуштибон, такьягоҳ; воситаи дилгармӣ.

Гуфт диниро, ки ин динор буд,
К-ин фажокан мушро парвор буд. *Рӯдакӣ*

**4.** миҷмараи уд, зарфи удсӯзӣ, манқале, ки ба он уд андохта хонаро хушбӯ мекунанд.

Миҷмараро оташи латиф барафрӯхт,
Уд ба парвор барниҳоду ҳамесӯхт. *Дақиқӣ*

**ПАРВОРА** پرواره парваришьёфта, парвариш додашуда.

Чархи мардумхор агар рӯзе ду мардум парварад,
Нест аз шафқат магар парвораи ӯ лоғар аст.
*Аттор*

**ПАРВОРӢ** پرواری фарбеҳкардашуда, парвариш додашуда, парваридашуда.

Хӯрдхое надида оташу об
Карда хушбӯ ба мушку уду гулоб.
Барраи ширмасти булғорӣ,
Моҳии тоза, мурғи парворӣ. *Низомӣ*

Эй ки шахси манат ҳақир намуд,
То дуруштӣ хунар напиндорӣ!
Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

**парвос** پرواس *асоси замони ҳозираи* **парвосидан.**

**ПАРВОС** پرواس растагорӣ, озодӣ.

Ба адли ӯ бувад аз ҷаври бадкуниш растан,
Ба хайри ӯ бувад аз шарри ин ҷаҳон парвос.
*Носири Хисрав*

**ПАРВОСИДАН** پرواسیدن ламс кардан, ба даст судан, даст ба чизе молидан; даст-даст кардан.

То куҷо гавҳар асту бишносам,
Даст сӯи дигар напарвосам. *Абӯшакури Балхӣ*

**ПАРГАНДА** پرگنده *шакли кӯтоҳшудаи* **пароганда.**

Аз он қасоиди парганда дафтаре кардам,
Ки хонда будам бар тоҷи хисравон эдар. (2) *Азрақӣ*

**ПАРГАР** پرگر гарданбанди мурассаъ, тавқи тиллоӣ.

Адӯро аз ту баҳра ғуллу побанд,
Валиро аз ту баҳра тоҷу паргар. *Дақиқӣ*

**ПАРГАС||ПАРГАСТ** پرگس||پرگست мабодо, ҳаргиз, ҳошо.

Гарчи номардумист меҳру вафош,
Бишнавад ҳеҷ аз ин дилам паргас. *Рӯдакӣ*

**ПАРГОЛ** پرگال *ниг.* **паргор.**

Пой аз ин доира берун наниҳам як сари мӯй,
Гар саропой чу паргол кунандам ба ду ним.
*Масъуди Саъд*

**ПАРГОЛА||ПАРКОЛА** پرگاله||پرکاله **1.** пина, васла, ямоқ.

Моҳи томом аст рӯи кӯдакаки ман
В-аз ду гули сурх андар ӯ паргола. *Рӯдакӣ*

**2.** ҳисса, пора, парча, лахта.

Дарунашро чу вақти ханда бинӣ,
Ба сад паргола хун оганда бинӣ. *Ҷомӣ*

Шуда хӯдҳо чок чун лолаҳо.
Чу гулҳо сипар гашт парголаҳо. *Ҳотифӣ*

**паргола-паргола** ҳисса-ҳисса, лахта-лахта, парча-парча, пора-пора.

Зи худ паргола-паргола паёпай
Ҳамебурриду меафганд дар вай. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРГОР** پرگار **1.** афзор ва олатест барои кашидани доира ва паймоиши хатҳо, циркуль.

Дар он маҳфил баъзе касон буданд, ки аксари рубъи маскунро ба ақдоми ақлом дарнавашта буданд ва монанди паргор ба гирди нуқтаи олам гашта. *Восифӣ*

Чу гирад бар кафи худ килку паргор,
Кунад суратгаронро нақши девор. *Сайидо*

**2.** хати доирашакл, доира; ҳола.

Зи паргори Зуҳал то маркази хок,
Фурӯ хонд офаринишҳои афлок. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* ашьё, асбоб, анҷом.

Ҳамэ паргори ман ба ҷои худ аст,
Дилам аст он кӣ гумшуда зи миён.
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**4.** *маҷ.* роҳ, тариқ, равиш, гардиш.

Чунин аст паргори чархи баланд,
Ки ояд бад-ин подшоҳӣ газанд. *Фирдавсӣ*

**5.** *маҷ.* чора, васила; тадбир.

Гар мусоид шавадам доираи чархи кабуд,
Ҳам ба даст оварамаш боз ба паргори дигар.
*Ҳофиз*

◇ **(ин) паргори танг** *киноя аз* дуньё.

Ҳаме ном бояд ки монад, на нанг,
Бад-ин маркази моҳу паргори танг. *Фирдавсӣ*

**паргори фалак** даври фалак, минтақаи фалак; **(ин) гарданда паргор** *киноя аз* фалак, дуньё.

Чу шуд пайдо бар он ҷосуси асрор,
Ниҳониҳои ин гарданда паргор,
Зи хидмат хуштараш н-омад ҷаҳоне,
Набудӣ фориғ аз хидмат замоне. *Низомӣ*

**паргор бастан** *киноя аз* ҳалқа бастан, гирд омадан; саф бастан (ба шакли ними доира).

Расиданд лашкар ба ҷои масоф,
Ду паргор бастанд чун кӯҳи Қоф. *Низомӣ*

**паргор кардан** саргардон кардан.

Баргашта сохт ҳоли дилорои ӯ маро,
Паргор кард нуқтаи савдои ӯ маро. *Соиб*

**аз паргор афтодан** зоеъ шудан, бекор шудан.

Ҳавосси хамса аз кор бишуда ва аъзои сабъа аз паргор бияфтода. *«Роҳат-ус-судур»*

**зери паргор овардан** *киноя аз* ба итоат даровардан, мутеъ гардонидан.

Раъйи ӯ паргори қудрат бар фалак хоҳад кашид,
То ҳама сайёрагонро зери паргор оварад.
*Муиззӣ*

**каҷ** (*ё* **каж, танг**) **гаштани паргори** *касе* бад шудани тақдир ва сарнавишти касе, бадбахт шудани касе.

*Дареғо, ки пажмурд рухсори ман,*
Чунин каж чаро гашт паргори ман? *Фирдавсӣ*

**ПАРГОРЗАН** پرگارزن паргоркаш, доиракаш.

Паргорзани муҳити афлок
Бар маркази танги арсаи хок ... *Ҷомӣ*

**ПАРГОРӢ** پرگاری хати бо паргор кашидашуда, хати доиравӣ; ◇ **паргории кохи сақфзангор** *киноя аз* осмон.

Паргории кохи сақфзангор
Чун қасри Ирам зи ту сутундор. *Ҷомӣ*

**паргорӣ кардан** а) давр задан; б) каҷ рафтан.

Мустақимаҳвол шав, то хасм саргардон шавад,
Баски паргорӣ кунад ӯ, чун ту кардӣ мистарӣ.
*Анварӣ*

**ПАРГУСАСТА** پرگسسته парканда, бепару бол; *маҷ.* оҷиз, нотавон.

Он кабки қафаснишини маҳбус,
Беҳила чу паргусаста товус,
Аз банди қафас чу омадӣ танг,
Кардӣ ба тавофи водӣ оҳанг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРДА I** پرده **1.** порча ва матое, ки барои пӯшондани дару тиреза ва ғ. ба кор меравад.

Бар пардаи маҳмилаш назар дошт,
Боде бивазиду парда бардошт. *Ҷомӣ*

**2.** чодаре, ки занон барои аз мардон рӯ пинҳон кардан ба сар мегирифтанд, чодар, никоб.

Зи парда бурун кас надида маро,
На ҳаргиз кас ово шунида маро. *Фирдавсӣ*

Ман аз он ҳусни рӯзафзун, ки Юсуф дошт, донистам,
Ки ишқ аз пардаи исмат бирун орад Зулайхоро.
*Ҳофиз*

**3.** порчае аз матои нафис ё аз қили асп бофташуда, ки барои пӯшидани рӯи занон ба кор бурда мешуд; чашмбанд, бурқаъ, рӯпӯш.

Парда аз рухсори зебо баргирифт,
В-аз муроди худ ҳикоят даргирифт. *Ҷомӣ*

Моҳро пираҳани ҳола ба тан чок шуда,
Парда бар рӯй кашида зи катон меой. *Сайидо*

**4.** пӯсти рӯи чизҳо.

Мавҷзан шуд пардаи дилшон зи хун,
То чӣ ояд аз паси парда бурун. *Аттор*

Мурғон, ки даруни байза буданд,
Ногоҳ зи парда рух намуданд. *Ҳилолӣ*

Пардаи чашм он парирухсораро пероҳан аст,
Гар парӣ набвад, чаро пӯшида аз чашми ман аст?
*Мушфиқӣ*

**5.** *маҷ.* ҳарам, хонаи махсуси занон; хонаи хос.

Паси пардаи ӯ яке духтар аст,
Ки рӯяш зи хуршед некӯтар аст. *Фирдавсӣ*

Лайлӣ чу дари сарой барбаст,
Бе парда даруни п а р д а биншаст. *Шоҳин*

**6.** *маҷ.* чизи номаълум, ғайб, сирҳои пӯшида.

Рӯзе ба ҳазор ғам ба шаб меорам,
То худ фалак аз парда чӣ орад берун.
*Ибни Ямин*

**пардаи асрор** (*ё* **роз**) сирҳои ниҳон, розҳои пӯшида; *маҷ.* ҳақиқати вуҷуд, ҳақиқати ҳастӣ.

Дар пардаи асрор касеро раҳ нест,
З-ин таъбия ҷони ҳеҷ кас огаҳ нест.
Ҷуз дар дили хоки тира манзилгаҳ нест,
Май хӯр, ки чунин фасонаҳо кӯтаҳ нест. *Хайём*

Чунин пири хирад дар пардаи роз
Зи зикри қалби маънӣ дод овоз. *Мулҳам*

**7.** *маҷ.* уфуқ; осмон.

Чу хуршед аз парда боло гирифт,
Ҷаҳон аз саро то Сурайё гирифт. *Фирдавсӣ*

**8.** *маҷ.* боб, бора, хусус.

Дар ин парда мерафташ андешае,
Надоранд шоҳон ҷуз ин пешае. *Низомӣ*

**9.** *маҷ.* қасд, азимат, ирода.

Ту бар онӣ, ки дили ман бибарӣ, дил надиҳӣ,
Ман бад-ин парда наям, гар ту бад-ин парда-дарӣ.
*Фаррухӣ*

**10.** *маҷ.* муҳофиз, нигаҳбон.

Сутуни мино, пардаи кишваро,
Чароғи кай, афсари лашкаро. *Дақиқӣ*

◇ **пардаи ахзар** *киноя аз* осмон; **(ин) пардаи дерсол** *киноя аз* фалак, чарх, осмон; дунъёи куҳан.

Зи найранги ин пардаи дерсол
Хаёлӣ шудам, чун наёрам хаёл? *Низомӣ*

**пардаи духонӣ** *киноя аз* шаби тираву торик; **пардаи зуҷоҷӣ** *киноя аз* а) осмон; б) шаби торик; в) абри сиёҳ; **пардаи исогирой** *киноя аз* осмони чорӯм, табақаи чорӯми осмон; **пардаи нилгун** (*ё* **нилуфарӣ**) *киноя аз* осмон, чарх.

Надонам, ки он пардаи нилгун
Дигар то чӣ орад зи парда бирун? *Хоҷу*

Дар либоси нилгун чун ҷилва кардӣ, эй парӣ,
Маҳ дигар нанмуд рух з-ин пардаи нилуфарӣ. *Ҷомӣ*

**(ин) пардаи нӯҳмеҳӣ** *киноя аз* нӯҳ осмон; дуньё.

Ҳар чӣ дар ин пардаи нӯҳмеҳӣ аст,
Бозии ин лӯъбати зарниҳӣ аст. *Низомӣ*

**пардаи обнӯс** *киноя аз* шаб.

Падид омад он пардаи обнӯс,
Баросуд гетӣ зи овои кӯс. *Фирдавсӣ*

**пардаи хун** *киноя аз* шафақ.

Аз теғаш ар набуд чу ман хаста офтоб,
Субҳ аз чӣ ваҷҳ пардаи хун пеши рӯ кашид.
*Исмат*

**пардаи чашми бодом** номи навъе аз матоъ.

Биёварданд баҳри он гуландом
Қумош аз пардаҳои чашми бодом. *Мулҳам*

**(ин) пардаи ҳафтранг** *киноя аз* ҳафт табақаи осмон.

Бирун ой аз ин пардаи ҳафтранг,
Ки рангӣ бувад оина зери занг. *Низомӣ*

**парда барандохтан** *киноя аз* ошкор кардан, фош намудан.

Парда барандохт зи рози нуҳуфт,
В-он чӣ ниҳон дошт, дар он парда гуфт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳар кас сухане дигар дарандохт,
Парда зи замири худ барандохт. *Ҷомӣ*

**парда бардоштан** ошкор сохтан, намудор кардан.

Сухан сарбаста гуфтӣ бо ҳарифон,
Худоро, з-ин муаммо парда бардор! *Ҳофиз*

**парда даридан** шарманда кардан, шармсор намудан, дар хиҷолат монондан.

Рухсораи ӯ пардаи ушшоқ дарид,
Бо он ки нуҳуфта дорад андар парда. *Рӯдакӣ*

Тоби бунафша медиҳад турраи мушксои ту,
Пардаи ғунча медарад хандаи дилкушои ту. *Ҳофиз*

**парда кушодан** *аз чизе киноя аз* чизеро ошкор кардан.

Чун нофа зи роз парда бикшод,
В-ин шамма зи ҳоли худ бирун дод. *Ҷомӣ*

**парда пӯшидан** пинҳон кардан, махфӣ доштан.

Хатои ман мабину дар ато кӯш,
Ато кун, парда бар рӯи хато пӯш. *Ҳилолӣ*

**пардаи** *касе* **дарида кардан** беобрӯ намудан, бадном кардан касеро; **пардаи исмати** *касе* **даридан** ба номӯси касе таҷовуз кардан, беномӯс кардан, шарманда ва расво кардан; **пардаи шаб даридан** *киноя аз* рӯз шудан.

Чун субҳ дарид пардаи шаб,
Пурғулғула шуд ҷаҳон чу мактаб. *Ҳилолӣ*

**пардаи шарм бардоштан** бешармӣ кардан, беҳаёӣ намудан.

Баҳри савдое, ки дар сар доштанд,
Пардаи шарм аз миён бардоштанд. *Ҷомӣ*

**парда аз рӯи кор баргирифтан** (*ё* **барафкандан, кушодан**) ошкор кардан, фош кардан (роз, сир, айб ва ғайраро).

Пардаи мо дарида карду ҳанӯз
Парда аз рӯи кор барнагирифт. *Анварӣ*

Ҳофиз, ба зери хирқа қадаҳ то ба кай кашӣ?
Дар базми хоҷа парда зи корат барафканам. *Ҳофиз*

Ному номусро ба гӯша ниҳод,
Парда аз рӯи кори худ бикшод. *Ҷомӣ*

**парда аз сар баргирифтан** фош кардан, ошкор намудан.

Зӯҳд пайдо, куфр пинҳон буд чандин рӯзгор,
Парда аз сар баргирифтем он ҳама тазвирро.
*Саъдӣ*

**парда ба рӯи кор кардан** пӯшида нигоҳ доштан, пардапӯшӣ кардан, пинҳон намудан (корро).

Он пардадарӣ шиор мекард
В-ин парда ба рӯи кор мекард. *Шоҳин*

**аз парда берун афтодан** ошкоро шудан.

Ҳарчанд ниҳон зи халқ кардам,
Аз парда бурун фитод розам. *Савдо*

**ба парда будан** пӯшида будан, махфӣ будан.

Ба парда-дар аст ин суханҳо, бичӯй,
Ба пеши радон ошкоро бигӯй! *Фирдавсӣ*

**дар пардаи исмат нишастан** пӯшида ва махфӣ будан.

Духтари раз дар асри ӯ дар пардаи исмат нишаст. *Аҳмади Дониш*

**сухан аз (ё дар) парда гуфтан** пинҳон гуфтан.

То чанд сухан зи парда гӯем,
Розе ду-се пӯстканда гӯем. *Ҷомӣ*

Сухан дар парда мегӯям, чу гул аз парда берун ой,
Ки беш аз панҷ рӯзе нест ҳукми мири наврӯзӣ. *Ҳофиз*

**ПАРДА** II پرده **1.** *мус.* ҳалқае аз пай, рӯда ё филиз, ки ба дастаи олатҳои мусиқавии торӣ гузаронда мешавад, то ин ки навозанда барои ҳифзи мақоми мусиқӣ торро дар рӯи он ҳалқа бо ангушт зер кунад.

Шуд парда миёни туву ҳикмат
Он парда, ки бастанд бар чағона. *Носири Хисрав*

Наи килки навосанҷони ин соз
Баровард инчунин аз парда овоз. *Мулҳам*

**2.** мақом, оҳанг, нағма, наво.

Ба ҳар парда, ки ӯ барзад навое,
Малик додаш пур аз гавҳар қабое. *Низомӣ*

**Пардаи Бӯсалик** номи оҳанге, ки ба шоири асри IX *Абӯсалик нисбат медиҳанд;* **Пардаи Дерсол** *номи яке* аз мақомҳои мусиқӣ.

Муғаннӣ, бизан «Пардаи Дерсол»,
Навое барангезу бо он бинол. *Низомӣ*

**Пардаи Ёқут** номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

Шуд омадҳои ӯ гӯӣ ҳамин амдан фурӯ гирад
Наво дар «Пардаи Ёқут» дар ангушти хуньёгар. *Азрақӣ*

**пардаи мӯътадил** оҳанги форами дилхоҳ.

Биё, мутрибо, пардаи мӯътадил,
Ки ороми ҷон бахшаду унси дил. *Ҷомӣ*

**Пардаи Рост** номи яке аз мақомҳои мусиқӣ.

Накесо бар тариқе к-он санам хост,
Фурӯ гуфт ин ғазал дар «Пардаи Рост». *Низомӣ*

**Пардаи Ушшоқ** номи яке аз мақомҳои мусиқӣ.

[Рӯдакӣ] чанг баргирифт ва дар «Пардаи Ушшоқ» ин қасида оғоз кард. *Низомии Арӯзӣ*

**парда гардондан** дигар кардани оҳанги мусиқӣ, сар кардани оҳанги дигаре.

Мутрибо, парда бигардону бизан роҳи Ироқ,
Ки бад-ин роҳ бишуд ёру зи мо ёд накард. *Ҳофиз*

**парда сохтан** навохтан.

Биё, мутрибо, пардае соз, лек
Ба ҳинҷори некӯву гуфтори нек. *Ҷомӣ*

Чу ӯ парда созад, шавам чумла гӯш,
Нишинам зи беҳудагӯӣ хамӯш. *Ҷомӣ*

**дар парда задан** навохтан.

Чӣ раҳ буд ин ки зад дар парда мутриб?
Ки мерақсанд бо ҳам масту ҳушьёр. *Ҳофиз*

**ПАРДАГАР** پرده گر пардасоз.

**ПАРДАГИЛЕМ** پرده گلیم навъе аз палос, ки барои хобидан ва рӯ пушидан ба кор мебурдаанд; палосе, ки айёрон истифода мекарданд.

Шайтон далер бар ту зи ҳоли хароби туст,
Дуздест ин ки пардагилемаш зи хоби туст. *Соиб*

**ПАРДАГОҲ** پرده گاه ҷои пинҳонӣ, маҳалли пинҳонӣ, маҳрамхона.

Шаб, ки дил пинҳон қадам дар пардагоҳи ноз монд,
Ҳайрат огаҳ гашт, афсӯс, аз тамошо бозмонд. *Шӯхӣ*

**ПАРДАГӢ** پردگی парданишин, мастур; пӯшида, пинҳон.

Сабаб ҷустани пардагиҳои роз
Кунад кори ҷӯяндагонро дароз. *Низомӣ*

Аз рӯи ин пардагӣ ҷилбоби хафо ва ниқоби ихтифо бароваред ва чеҳраи мақсудро ба толибон намоед. *Восифӣ*

Аз рухи як нигоҳи парданишин
Пардагӣ шуд ҳазор лӯъбати Чин. *Мушфиқӣ*

**ПАРДАДАР** پرده در **1.** ошкоркунанда, зоҳиргардонанда, фошкунанда; **2.** шармандакунанда, беобрӯкунанда.

Ҷафои пардадаронам тафовуте накунад,
Агар инояти ӯ пардадори мо бошад. *Саъдӣ*

Юсуфи гул медарад пироҳан аз дасти насим,
Лаъли соқӣ мешавад бар ғунчаи гул пардадар. *Исмат*

**пардадар шудан** (*ё* **гаштан**) а) ошкор кардан, намоён кардан.

Ошиқи гулғунчаи пӯшидаҳол
Пардадараш гашта насими шамол. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) зоҳир гаштан, намоён шудан.

Ҳар ҳафта зи ҳафта хубтар шуд,
Буд парданишину пардадар шуд. *Шоҳин*

в) сабаби беобрӯӣ гардидан, беобрӯ кардан.

Пардадари аҳли дирам гашт мол,
Пардадари аҳли мақолат мақол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРДАДАРИДА** پرده دریده беобрӯшуда, расвошуда.

Ман, ки харидаи ваям, пардадаридаи ваям,
Раг ба раги маро аз ӯ лутфи ҷудо-ҷудо расад. *Шамси Табрезӣ*

**ПАРДАДАРӢ** پرده دری **1.** ошкор кардан, фош кардан.

Он пардадарӣ шиор мекард
В-ин парда ба рӯи кор мекард. *Шоҳин*

**2.** расвоӣ.

Ҳазор бор бигуфтам, ки рози ишқи туро
Ниҳон кунам, накунам бедилию пардадарӣ. *Сӯзанӣ*

**ПАРДАДОР** پرده دار **1.** дарбон, ҳоҷиб.

Биёмад бари Соми ял пардадор,
Бигуфту бифармуд, то дод бор. *Фирдавсӣ*

Тоҷиддин пардадори хони ҷаҳон шуда мансаби вазорат ёфт. *«Таърихи Фариштa»*

**2.** *маҷ.* рӯпӯшкунанда, пинҳон нигаҳдоранда.

Ба лутфу карам чун вафо устувор
Ба айбу хато чун ҳаё пардадор. *Бедил*

◇ **пардадори фалак** *киноя аз* моҳ.

**ПАРДАДОРӢ** پرده‌داری дарбонӣ, ҳоҷибӣ, посбонӣ.

Рӯзу шаб хидмати қазову қадар
Пардадориву посбонӣ бод. *Анварӣ*

**ПАРДАДӮЗ** پرده‌دوز дӯзандаи парда; ◇ **бар тани худ пардадӯз шудан** нигаҳдорандаи сирри худ шудан.

Он ки нашуд бар тани худ пардадӯз,
Сӯхта шуд аз фалаки пардасӯз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРДАҚ** پردک чистон, луғз; муаммо.

Зи пардакҳои дуродур баста,
Ки аз фикраш дили доност хаста. *Носири Хисрав*

**ПАРДАКАШ** پرده‌کش пардабардор; *маҷ.* ошкоркунанда.

Пардакаши ҷилвагарони ниёз,
Ҷилвагари парданишинони роз. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳаст сухан пардакаши розҳо,
Зиндакуни мурдаи овозҳо. *Ҷомӣ*

**ПАРДАКУШО** پرده‌کشا *киноя аз* ошкоркунанда, зоҳиркунанда, намоёнкунанда.

Пардакушои ҳунари хеш бош,
Нархфизои гуҳари хеш бош! *Ҷомӣ*

**ПАРДАНИШИН** پرده‌نشین *киноя аз* хилватнишин, узлатнишин, гӯшанишин.

Парданишин, к-офати худ пеш дид,
Аз паи бепардагии хеш дид. *Хисравӣ Деҳлавӣ*

Шоҳиди парданишинест, ки бо рӯи чу моҳ
Дар дарун асту бурунро ҳама равшан дорад. *Ҳилолӣ*

Муртазо Низомшоҳ, ки дар он авон парданишин буд, ин хабар шунид. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **парданишинони бор** а) *киноя аз* хилватнишинон; б) *д.* маҳрамони асрори илоҳӣ.

**ПАРДАНИШИНӢ** پرده‌نشینی мастурагӣ, хилватгузинӣ, гӯшанишинӣ.

Агарчи парданишинӣ туро сазад, аммо
Тавон ба сӯи асирони хеш берун шуд. *Ибни Ямин*

**ПАРДАПӮШ** پرده‌پوش **1.** сирпӯш, роздор.

Қадам аз роҳи ғаммозӣ ба дар нех,
Ки бошад пардапӯш аз пардадар беҳ. *Ҷомӣ*

**2.** айбпӯш.

Ё раб, ба пири дайр, ки аҳли гуноҳрост
Дар ишқ ёри содиқу дар ҷурм пардапӯш... *Исмат*

**ПАРДАПӮШОНА** پرده‌پوشانه дар ҳолати пардапӯш будан, пинҳонӣ, нонамоён.

Чу бинад ҳоли дини ту, бидонад меҳру кини ту
Зи рангат, пардапӯшона бигардонад туро расво. *Шамси Табрезӣ*

**ПАРДАПӮШӢ** پرده‌پوشی сирпӯшӣ; хатопӯшӣ.

Эй дӯст, пардапӯшии Маҷнун зи ақл нест,
К-ӯрост домане зи гиребон дариданар. *Хисрави Деҳлавӣ*

Закариё ба вай гуфт: Эй фарзанд, пардапӯшӣ дарвешист, на хирқапӯшӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАРДАРАБО** پرده‌ربا пардакушо, пардабардор; *маҷ.* намоёнкунанда, зоҳиркунанда.

Эй пардарабои оразн гул
В-эй уқдакушои ҷаъди сунбул. *Ҳилолӣ*

**ПАРДАСАРО(Й)** I پرده‌سرا(ی) хайма, ҷодир, саропарда; ҷодири подшоҳ.

Ҳама дашт хиргоҳу пардасарой,
Зи дебои Чин аст карда ба пой. *Фирдавсӣ*

Ҳамон замон канизаке аз пардасарой ба узрхоҳӣ омада буд. *«Нигори дониш»*

**ПАРДАСАРО(Й)** II پرده‌سرا(ی) сароянда, мутриб.

Мурғи зирак нашавад дар чаманаш пардасарой
Ҳар баҳоре, ки ба дунбол хазоне дорад. *Ҳофиз*

**ПАРДАСОЗ** پرده‌ساز **1.** навозанда, сароянда, мутриб, созанда.

Буд дар парда дилбари дигар,
Ҳамчу ӯ пардасозу ромишгар. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* сухангӯ.

Ҳакими нахустин чу шуд пардасоз,
Бад-ин сон бурун дод аз парда роз... *Ҷомӣ*

**ПАРДАСӮЗ** پرده‌سوز сӯзонандаи парда; *киноя аз* ошкоркунандаи сирҳо.

Он ки нашуд бар тани худ пардадӯз,
Сӯхта шуд аз фалаки пардасӯз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРДАХТ** پرداخت: **пардахт кардан** холӣ кардан, тиҳӣ намудан.

Бад-у гуфт: Пардахт кун сар зи бод,
Ки ҷуз маргро кас зи модарназод. *Фирдавсӣ*

Қист баҳре, ки мавҷи бахшиши ӯй
Кисаи баҳру кон кунад пардахт. *Анварӣ*

**пардахт мондан** холӣ мондан, тиҳӣ гаштан.

Куҷо гуфта будаш яке пешбин,
Ки пардахт монад зи ту ин замин. *Фирдавсӣ*

**пардахт шудан** а) холӣ шудан, тиҳӣ гаштан.

Чу аз шоҳ пардахт шуд тахтгоҳ,
Мабодо кулоҳу мабодо сипоҳ. *Фирдавсӣ*

б) фориғ шудан.

Зи кори бузургон чу пардахт шуд,
Шаҳаншоҳ аз он пас сӯи тахт шуд. *Фирдавсӣ*

**ПАРДАХТА** پرداخته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **пардахтан; 2.** холӣ, тиҳӣ.

Чу Гургин ба даргоҳи Хисрав расид,
Зи гурдон дари шоҳ пардахта дид. *Фирдавсӣ*

**пардахта мондан** холӣ гаштан.

Магар то яке ҷора созад ниҳон,
Ки пардахта монад зи мардум ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

**3.** соф, поку тоза.

Аз оҳу сухан поку пардахта гӯй,
Тарозу хирад созу барсахта гӯй. *Асадӣ*

◇ **пардахта шудан** а) фориғ шудан.

Чу з-ин бора гуфторҳо сахта шуд,
Нависанда аз нома пардахта шуд. *Фирдавсӣ*

б) анҷом ёфтан, ба охир расидан.

Чу пардахта шуд, номаро мӯҳр кард,
Фиристод гурде шитобон чу гард. *Асадӣ*

**ПАРДАХТАН** پرداختن (*муқ.* **пардохтан**) **1.** холӣ кардан, тиҳӣ намудан.

Бипардахт Бобак зи бегона ҷой,
Ба дар шуд парастандаву раҳнамой. *Фирдавсӣ*

**2.** машғул шудан, андармон шудан.

Се рӯз аст, то з-ин нишон рафтаем,
Ба хобу ба хӯрдан напардахтаем. *Фирдавсӣ*

**3.** тамом кардан, ба анҷом расонидан; *буд кардан*, сохтан.

Чу пардахт он дахмаи арҷманд,
Зи берун бизад дорҳои баланд. *Фирдавсӣ*

**4.** фориғ шудан, **фароғат ёфтан**, осуда гаштан.

Биёрост рӯи заминро ба дод,
Бипардахт аз он, тоҷ бар сар ниҳод. *Фирдавсӣ*

**5.** мурдан, вафот ёфтан.

Чу хисрав *бипардахт*, чанде ба меҳр
Шабу рӯз гирьён буди хубчеҳр. *Фирдавсӣ*

**пардахтан** *аз касе* ба қатл овардани касе.

Бипардахт аз Арҷосп Исфандиёр
Ба Қайвон баровард аз айвон димор. *Фирдавсӣ*

**ПАРДАШИКОФ** پرده‌شکاف *киноя аз* ошкоркунанда, фошкунанда.

**ПАРДАШИНОС** پرده‌شناس мутриб, навозанда; мусиқидон.

Пардашиносон ба наво-дар шигарф,
Парданишинон ба вафо-дар шигарф. *Низомӣ*

**пардоз** *асоси замони ҳозираи* **пардохтан.**

**ПАРДОЗ** پرداز *ороиш*, зебу *зинат*; сайқал.

Нигоҳат нози дигар дорад имрӯз,
Рухат пардози дигар дорад имрӯз. *Ҳозиқ*

**пардоз кардан** (*ё* **сохтан**) а) оро додан, ороста кардан; б) сайқал додан.

Зери кӯҳи оҳанини сайқали миннат марав,
Хонаи оинаи дилро ба май пардоз кун. *Соиб*

Чу рӯи барги гул пардоз созад,
Чу булбул килки мӯ парвоз созад. *Сайидо*

**ПАРДОЗГАР** پردازگر ороишдиҳанда; сайқалгар.

Хизматашро бар сари худ мекунам ҳамчун кудунг,
То дигар ӯро набошад ҳоҷати пардозгар. *Сайидо*

**ПАРДОХТ** پرداخت иҷро кардан, адо намудан (қарзро).

Гоҳ-гоҳ аз баҳри пардохти муомалот бар он ҷо нишастӣ. *Авфӣ*

**ПАРДОХТАН** پرداختن **1.** холӣ кардан, тиҳӣ гардонидан; тоза кардан, пок намудан.

Ҳофизо, дар дили тангат чу фуруд ояд ёр,
Хона аз ғайр напардохтаӣ, яъне чӣ? *Ҳофиз*

Хотирро аз андешаи тараддуди асфор пардохт.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Халоиқ ... он тоифаро ба захми санг ва тир бар хоки ҳалок андохтанд ва ҷаҳонро аз нанги вуҷуди эшон пардохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** тамом кардан, ба анҷом расонидан, буд кардан.

Нависанда чу ин нома бипардохт,
Бибӯсиду ба *пеши* хисрав андохт. *Низомӣ*

Сикандар чу пардохт ин гуфтугӯй,
Ба оҳанги баргаштан овард рӯй. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ*. сарф кардан, харҷ кардан.

Напардозад ба кори тӯ тану ҷони фиребанда,
Агар мар-илму тоатро ту ҷону тан напардозӣ.
*Носири Хисрав*

**4.** *маҷ*. тарк кардан; дур шудан, ҷудо гаштан.

Напардохтӣ шоҳ аз ӯ рӯзи ҷанг,
Ба шодӣ набудиш ҷои даранг. *Фирдавсӣ*

**5.** сохтан, барпо кардан, муҳайё гардонидан; оростан, перостан, ороиш додан.

Биҳиштоин сароеро бипардохт,
Зи ҳар гуна дар ӯ тимсолҳо сохт. *Рӯдакӣ*

Яке дар зи оҳан бар ӯ сохта,
Муҳандис бар он гуна пардохта. *Фирдавсӣ*

Чунон ҷӯе ба рӯи санг пардохт,
Ки дар рӯи замин мушкил тавон сохт. *Ҳилолӣ*

**6.** сайқал додан, ҷило додан.

Чун тааммул ба кунҳи маънӣ тохт,
Ҳайрат оинаи ҷунун пардохт. *Бедил*

Муқаддар аст дилам бе ҳузури ҷилваи ту,
Биё, ки оина пардозаму мисол кунам. *Шоҳин*

**7.** муроҷиат кардан, рӯй овардан; таваҷҷӯҳ кардан, майлу рағбат намудан.

Исмат ба адам бори сафар басту ҳанӯзаш
Ин аст васийят, ки ба ноҷинс мапардоз. *Исмат*

Фасле навохт ва ба ин камина пардохт ва гуфт: Чаро намехонед? *Восифӣ*

**8.** супоридан, вогузор намудан, додан, таслим додан.

Обид ба шаҳр даромад ва бӯстонсарои хоси малик бад-ӯ пардохтанд. *Саъдӣ*

Ҷои ман бипардоз ва манзили ман холӣ кун.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**9.** машғул шудан.

Ба хонае, ки ту бошӣ, ба ҷон кӣ пардозад?
Зи дил кӣ гӯяду бо хонумон кӣ пардозад? *Мушфиқӣ*

Амир Абдуллоҳхон ба иҷрои аҳкоми салтанат ва умури мамлакат напардохта, ба шоирӣ, ки салиқаи онро ҳаргиз надошт, муқайяд шуд. *Садри Зиё*

Қори заминро сохтӣ, ки ба осмон пардохтӣ?!
*Зарбулмасал*

**10.** *маҷ*. алоқа намудан бо касе.

Гар чашми Камол аз ту бар ҷону ҷамол афтад,
Бо мардуми дунҳиммат минбаъд напардозам.
*Камоли Хуҷандӣ*

**11.** фориғ шудан, осуда гаштан.

Чун аз таъзияти падар бипардохт, рӯй ба харҷи амвол овард. *Авфӣ*

Аз хондани нома чун бипардохт,
Дар гардани ҷон ҳамоилаш сохт. *Ҷомӣ*

**12.** тартиб додан; *маҷ*. навиштан.

Дар зикри маосиру маноқиби ӯ муҷалладот пардохтаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Яке нусха пардозам аз табъи хеш,
Ки марҳам диҳад хастагонро ба реш. *Шоҳин*

**13.** *маҷ*. сароидан, хондан (махсусан ғазалро).

[Канизак] рӯзе дар манзари хоҷаи худ созе менавохт ва ғазале мепардохт. *Ҷомӣ*

Бош девона, ки Савдо ғазале пардозад,
Аз ҷунунҳои туаш қофия танг омадааст. *Савдо*

**14.** навохтан.

Созанда, ки сози ишқ пардохт,
Маъшуқию ошиқӣ ба ҳам сохт.
Ин ҳар ду наво зи як мақоманд,
Аз якдигаре ҷудо ба номанд. *Ҷомӣ*

**ПАРЕЗ** پریز фарьёд, наъра, фиғон.

Аз парезат чунон биларзад кӯҳ,
Ки замин бумҳан биларзонад. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ПАРЕР||ПАРИР** پریر парирӯз, як рӯз пеш аз дина.

Бар кӯзагаре парер кардам гузаре,
Аз хок ҳаменамуд ҳар дам ҳупаре.
Ман дидам, агар надид ҳар бебасаре:
Хоки падарон дар кафи ҳар кӯзагаре. *Хайём*

Чанг мекарданд ҳаммолон парер,
Ту макаш, то ман кашам ҳамлаш чу шер. *Румӣ*

**ПАРЕШ** پریش *шакли кӯтоҳшудаи* **парешон.**

Нек монад хами зулфайни сиёҳи ту ба дол
Нек монад шикани ҷаъди пареши ту ба ҷим. *Фаррухӣ*

**ПАРЕШИДАН** پریشیدن **1.** парешон кардан, пароканда сохтан, бар бод додан; афшондан.

Зи чандин молу чандин зар, ки барпошиву бипреший,
Аҷаб бошад, ки бошад дар ҷаҳон тангиву дарвешӣ. *Фаррухӣ*

**2.** *маҷ.* фош кардан, ошкор намудан.

Марди баддил хиёнат андешид,
Рози худ пеши халқ бипрешид. *Саноӣ*

**ПАРЕШОН** پریشان **1.** мутафаррик, пароканда; бетартиб, дарҳамшуда.

Ҳусни ҷаҳонгират чу кард он зулф дур аз пеши рӯ,
Додӣ ба яғмо Румро, кардӣ парешон Шомро. *Камоли Хуҷандӣ*

Нишаста беди маҷнун бар лаби ҷӯ,
Парешон кардӣ чун девонагон мӯ. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* фош, ошкор.

Парешон шуд ин роз бар марду зан,
Зи ханда гирифтанд мардум даҳан. *Савдо*

**3.** *маҷ.* ошуфта, мушавваш; ғамгин, дилтанг.

Хотири ҷамъи маро боз парешон дорӣ,
Муддате шуд, ки маро бесару сомон дорӣ. *Сайидо*

Назар чун кард Лайлии парешон,
Шакар дар зери хоре дид пинҳон. *Мулҳам*

**парешон гуфтан** беҳуда гуфтан, сафсата ва дурӯғ гуфтан.

Пеш аз ин гуфтанд, к-аз ишқат парешон аст ҳол,
Гар бигуфтандӣ, ки маҷмӯам, парешон гуфтаанд. *Саъдӣ*

Нишони ёри сафаркарда аз кӣ пурсам боз?
Ки ҳар чӣ гуфт бариди сабо, парешон гуфт. *Ҳофиз*

**парешон кардан** (*ё* **сохтан**) а) пароканда намудан, мутафаррик сохтан, бе тартиб аз ҳам ҷудо кардан.

Зулфи ту бар маҳ парешон карда мушки нобро
Шох-шох афканд бар гул сунбули серобро. *Ҷомӣ*

Бегона машав зи ҷамъи хешон,
Ҷамъийяти мо макун парешон. *Ҳилолӣ*

Сабр ҷое рафту дил ҷоеву дин ҷои дигар,
Доштам ҷамъийяте, худро парешон сохтам. *Мушфиқӣ*

б) бар бод додан, нобуд кардан, вайрон кардан; аз даст додан.

Маломаткуне гуфташ: Эй боддаст,
Ба як раҳ парешон макун ҳар чӣ ҳаст! *Саъдӣ*

Рафтию базми маро яксар парешон сохтӣ,
Не суроҳӣ пеши соқӣ, ҷо ба ҷо паймонае. *Сайидо*

в) сарф кардан, харҷ кардан; *маҷ.* карам намудан.

Парешон кун имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст. *Саъдӣ*

**ПАРЕШОНАҲВОЛ** پریشان‌احوال ошуфтаваз, хотирпарешон, бадҳол.

Ҳаваси рӯи туам кард парешонаҳвол,
Зулфат андохт магар дар дили ман савдоро? *Камоли Хуҷандӣ*

**ПАРЕШОНДИЛ** پریشان‌دل парешонхотир, музтариб.

Ду дарвеш дар масҷиде хуфта ёфт,
Парешондилу хотирошуфта ёфт. *Саъдӣ*

**ПАРЕШОНДИМОҒ** پریشان‌دماغ ошуфта; парешонхотир, бедимоғ.

Парешондимоғем, соқӣ куҷост,
Шароби зи шаб монда боқӣ куҷост? *«Оташкада»*

**ПАРЕШОНКОР** پریشان‌کار ошуфтакор, он кӣ ба парешон ва ошуфта кардан рағбат дорад.

Мекунад бастаи занҷири ҷунунам ҳама умр
Дил, ки савдоии он зулфи парешонкор аст. *Исмат*

**ПАРЕШОННАЗАР** پریشان‌نظر ҳар тараф нигаранда; ба ҳар тараф булҳавасона нигаранда; *маҷ.* булҳавас, ошиқи рӯякӣ.

Урфӣ, дили мо басе парешонназар аст,
Ҳар дам ҳавасаш ба ғамзае роҳбар аст. *Урфӣ*

Хуб кардӣ, ки рух аз оина пинҳон кардӣ,
Ҳар парешонназаре қобили дидори ту нест. *Соиб*

**ПАРЕШОННАФАС** پریشان‌نفس ошуфта, ҳайрон, парешонхотир; *маҷ.* булҳавас.

Ба чӣ тақсир чу оинаи равшан, ё раб,
Тахтаи машқи парешоннафасонам карданд. *Соиб*

**ПАРЕШОННИГОҲ** پریشان‌نگاه *ниг.* **парешонназар.**

Фиреби чашми парешоннигоҳи ӯ махӯред,
Ки дар ду рӯз ҳазор ошно гирифту гузошт. *Соиб*

**ПАРЕШОНРАЪЙ** پریشان‌رأی ошуфта, парешонкор, номустақилфикр.

**ПАРЕШОНРАЪЙӢ** پریشان‌رأئی ошуфтагӣ, парешонкорӣ, номустақилфикрӣ.

Гоҳ паймона кашӣ, гоҳ азоим хонӣ,
Эй инонгири ҳавас, ин чӣ парешонраъист? *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАРЕШОНРӮЗГОР** پریشان‌روزگار **1.** парокандарӯзгор, сияҳбахт, овора, бесомон; *маҷ.* дузду авбош.

Ман марди парешонрӯзгорам ва маоши ман аз дуздию айёрӣ мегузарад. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**2.** бесаранҷом, ошуфтаҳол.

Чу сӯи зулфи хубон рафт, сӯи мо наёяд дил
В-агар ояд, сияҳрӯзу парешонрӯзгор ояд. *Ҳилолӣ*

**ПАРЕШОНСАЙР** پریشان‌سیر парешонгард, ошуфта, бесаранҷом.

Соиб, он зулфи парешонсайрро наззора кун,
Боиси хоби парешон аз мани маҷнун мапурс. *Соиб*

**ПАРЕШОНСАФАР** پریشان‌سفر саргардон, оворагард.

Мо парешонсафарон қофилаи селобем,
Чи хиёл аст, ки афтад хабар аз мо дар пеш. *Соиб*

**ПАРЕШОНХОТИР** پریشان‌خاطر мушавваш, он ки аз ягон ҷиҳат хаёлаш гурехтааст.

Чу Маҷнун волаи зулфи ҷунун шуд,
Парешонхотир аз мактаб бурун шуд. *Мулҳам*

**ПАРЕШОНХОТИРӢ** پریشان‌خاطری озурдагӣ, ошуфтаҳолӣ, музтарибӣ.

Парешонхотирӣ бинам зи савдои сари зулфе,
Ки чандон мекунам ҷамъаш, парешонтар зи ман гардад. *Махфӣ*

**ПАРЕШОНӢ** پریشانی **1.** парокандагӣ, тафриқа.

Чу бинӣ, ки дар сипоҳи душман тафриқа афтод, ту ҷамъ бош ва агар ҷамъ шаванд, аз парешонӣ андеша кун. *Саъдӣ*

**2.** ошуфтагӣ, беқарорӣ, ташвиш.

Ба сари зулфи ту маҷмӯи парешонии хеш,
Ку маҷоле, ки якояк ҳама тақрир кунам. *Ҳофиз*

Ба бӯи сунбули зулфаш нафас парварда мағзамро,
Парешонӣ нахоҳад рафт берун аз димоғи ман. *Сайидо*

**3.** *маҷ.* тарс, бим, хавф.

Содиру воридро ҳаргиз аз дуздон чандон парешонӣ набуд, ки аз тутғовулон ва роҳдорон. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПАРЕШОНҲОЛ** پریشان‌حال ошуфтаҳол; музтариб.

З-оли Бӯя яке сутудахисол
Шуд зи молихульё парешонҳол. *Ҷомӣ*

**ПАРЕШОНҲОЛАТ** پریشان‌حالت *ниг.* **парешонҳол.**

Парешонҳолат аст аз ёди зулфаш,
Ба гетӣ ҳар куҷо хилватнишинест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРЕШОНҲОЛӢ** پریشان‌حالی ошуфтаҳолӣ; бадҳолӣ.

Дӯст машмор он ки дар неъмат занад
Лофи ёриву бародархондагӣ;
Дӯст он бошад, ки гирад дасти дӯст
Дар парешонҳолию дармондагӣ. *Саъдӣ*

**ПАРИАНДОМ** پری‌اندام паришакл, парипайкар; *маҷ.* зебо.

Тарҳи мавзуние намоям ом,
Ки шавад санг ҳам париандом. *Бедил*

**ПАРИАФСОЙ** پری‌افسای парихон, афсунгар, ҷодугар.

**ПАРИБАНД** پری‌بند бандкунандаи париҳо, афсунгар, ҷодугар.

Парибандону зарроқон нишаста,
Зи баҳри Вис яксар дилшикаста. *Фахриддини Гургонӣ*

**ПАРИВАШ** پری‌وش монанди парӣ, мисли парӣ; *маҷ.* зебо, хубрӯй.

Зи сӯзи дил дами гарме, ки ман дорам, чаро, ё раб,
Ба хубони париваш дарнамегирад фусуни ман? *Мушфиқӣ*

Гар ишқи паривашон гуноҳ аст,
Ман пешрави гуноҳгорон. *Савдо*

**ПАРИВОР** پری‌وار паримонанд, чун парӣ; *маҷ.* ҷилвакунон, бо зебоии ҳайратангез.

То ба суратхона моҳи ман паривор омадаст,
Сурати наққоши Чинро сар ба девор омадаст. *Мушфиқӣ*

...Қ-аз парда бароямат падидор,
Худро бинамоямат паривор. *Файзӣ*

**ПАР(Р)ИДАН** پریدن **1.** ба ҳаво баланд шудан, ба воситаи пару бол парвоз кардан.

Уқоби диловар бар он роҳи шер
Напаррад, агарчанд бошад далер. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* ғоиб шудан.

Қоҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фусурд. *Рӯдакӣ*

**3.** ҷастан, ҷастухез кардан.

Доғи тоза гул кардаст, нола баркашидан чист?
Чун сипанди гарм аз ҷой ҳар нафас паридан чист? *Сайидо*

Модар, падараш чу ин шуниданд,
Аз шавқ зи ҷои худ париданд. *Шоҳин*

**бар асп паридан** ҷаста савор шудан ба асп.

Савору пиёдагони қалъат бар аспон париданд ва ба як соат ҷамоате аз эшон бигирифтанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**4.** *маҷ.* ҳуҷум кардан, ҳамла намудан.

Ғуломон ... дар ин мард париданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

◇ **паридани ранг** а) тағьир ёфтани ранги чизе, мас. матоъ; б) дигаргун шудани ҳолат аз таъсири хурсандӣ ё тарсу ваҳм ва ғ.

Расид он муждаи васлаш чу дар гӯш,
Парид аз рӯи ӯ рангу зи сар ҳуш. *Ҳозиқ*

**ПАРИДОР** پری‌دار касе, ки ба вай гӯё парӣ асар кардааст; ҷиндор.

Дар ишқи Сулаймонам, ман ҳамдами мурғонам,
Ман шахси паридорам, ман марди парихонам. *Шамси Табрезӣ*

**ПАРИДУХТ** پری‌دخت паридухтар, паризод; *маҷ.* зебо, хушрӯй.

Азбаски накӯст он паридухт,
Ҳар кас ба ҳавас хаёли ӯ пухт. *Файзӣ*

**ПАРИЗАДА** پری‌زده он кӣ ба ӯ гӯё парӣ асар кардааст, ҷинзада; *маҷ.* мушавваш, ошуфта.

**ПАРИЗАДАВОР** پری‌زده‌وار мисли паризада, монанди касе, ки гӯё ӯро парӣ задааст, девонавор.

Боди сабо паризадавор аст шефта
З-он дам ки зери домани субҳ аст миҷмараш. *Бадри Чочӣ*

**ПАРИЗОД||ПАРИЗОДА** پری‌زاد||پری‌زاده зодаи парӣ, насли парӣ, паринажод; *маҷ.* бисьёр зебо, хушрӯй (сифати маҳбуба).

Ҳама рух чу дебои румӣ ба ранг,
Хурӯшон зи чанги паризода чанг. *Фирдавсӣ*

Паризоде маро девона карда,
Зи хешу ошно бегона карда. *Ҳозиқ*

**ПАРИНАЖОД** پری‌نژاد *ниг.* **паризод.**

Бечора ҷавон номурод аст,
Мафтуни рухи паринажод аст. *Шоҳин*

**ПАРИПАЙКАР** پری‌پیکر зебо, хушрӯй, соҳибҷамол.

Ба тасхири хаёли он парипайкар шаби ҳиҷрон
Ду чашми дурфишони ман фурӯ резанд Парвинро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ПАРИР** پریر *ниг.* **парер.**

**ПАРИРУХ** پری‌رخ парирӯй, зебо, хушрӯй.

Буданд парирухони мактаб
Дар сӯҳбати Қайс рӯз то шаб. *Ҳилолӣ*

**ПАРИРУХСОР** پری‌رخسار *ниг.* **парирух.**

Пешам омад ба сари кӯча парирухсоре,
Қофирона шикани зулф чу зуннор ба дӯш. *Исмат*
Ҳеҷ дар мулки ҷаҳон чун ӯ парирухсор нест,
Барҳаманро беҳтар аз гесӯи ӯ зуннор нест. *Туғрал*

**ПАРИРУХСОРА** پری‌رخساره *ниг.* **парирух.**

Дил ки шуд парвонаи шамъи парирухсорае,
Ном чун дорад ба худ, аз сӯхтан ӯро чӣ бок.
*Мушфиқӣ*

**ПАРИРӮ(Й)** پری‌رو(ی) *ниг.* **парирух.**

Суманбӯён ғубори ғам чу биншинанд, биншонанд,
Парирӯён қарор аз дил чу бистезанд, бистонанд.
*Ҳофиз*
Парирӯе дилам бурд, аз ғамаш афсона хоҳам шуд,
Надорам тоқати ҳиҷрони ӯ, девона хоҳам шуд.
*Мушфиқӣ*

**ПАРИСОЙ** پری‌سای *шакли кӯтоҳшудаи* **парипафсой.**

Гаҳе чу марди парисой гуна-гуна сувар
Ҳаменамояд зери нигинаи лаблоб. *«Луғати фурс»*

**ПАРИСУРАТ** پری‌صورت парирӯй, паричеҳра, хубрӯй, зебо.

Ногоҳ парисурате андар назар омад,
Дидем дар он сурату девона бимондем.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРИХОН** پری‌خوان парибанд, париафсой, соҳир, ҷодугар, он кӣ бо дуохонӣ гӯё париҳоро банд мекунад.

Фусун бихонаму бар рӯи он парӣ бидамам,
Аз он ки кори парихон ҳамеша афсун аст.
*Шамси Табрезӣ*

**ПАРИХОНА** پری‌خانه **1.** маскани париҳо, ҷои париҳо.

Фарсахе з-он саводи сеҳросор,
Шуд парихона домани кӯҳсор. *Бедил*

**2.** *маҷ.* нигористон, суратхона.

Дилро нигоҳи гарми ту парвона мекунад,
Оинаро рухи ту парихона мекунад. *Соиб*

**ПАРИХОНӢ** پری‌خوانی соҳирӣ, ҷодугарӣ, афсунгарӣ.

Дар парихонӣ яке дил карда гум,
Бар нуҷум он дигаре бинҳода сум. *Румӣ*

**ПАРИЧЕҲР** پری‌چهر *ниг.* **паричеҳра.**

На аз ҷон доданам бим аст дар меҳр,
Ки сад ҷонам фидои он паричеҳр.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПАРИЧЕҲРА** پری‌چهره парирӯй, парирухсор, зебо, бисьёр хушрӯй.

Паричеҳра фарзанд дорад яке,
Қ-аз ӯ шӯхтар кам бувад кӯдаке.
*Абӯшакури Балхӣ*
Эй паричеҳра, лабе чун гули хандон дорӣ,
Қади чун сарву рухе чун маҳи тобон дорӣ. *Сайидо*

**ПАРИШАМОИЛ** پری‌شمائل парисурат, зебо, хушрӯй.

Дар рикоби ӯ [амир] ҷавонони паришамоил бисьёр мерафтанд. *Аҳмади Дониш*

**ПАРҚАМ** پرکم ночизшуда, аз кор афтода, бекоргашта.

Мӯр, ки пар ёфт, на паркам бувад,
Пар заданаш з-он сӯи олам бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРҚАНДА I** پرکنده *шакли кӯтоҳшудаи* **пароканда.**

Кунад бод парканда хоки маро,
Набинад касе ҷони поки маро. *Низомӣ*

**ПАРКАНДА II** پرکنده мурғе, ки болу параш канда шудааст, беболу пар; *маҷ.* дармонда, оҷиз.

**ПАРҚОЛА** پرکاله *ниг.* **паргола.**

**ПАРМА** پرمه асбобест, ки ба воситаи он ҷӯбро сӯрох мекунанд.

Ба ҳар лаъле ақиқе дошта ҷуфт,
Ақиқ аз пармаи ёқут месуфт. *Хисрави Деҳлавӣ*
Рахна зи камон агар кушояд,
Бе парма, ту гӯ, чӣ кор ояд?! *Шоҳин*

**ПАРМАХИДА** پرمخیده оқи падар, фарзанди мухолиф ва худраъй, нохалаф.

Буд ӯро яке пармахида писар,
Зи баҳри ҷаҳон бар падар кинавар.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПАРМАХИДАН** پرمخیدن *ниг.* **бармахидан.**

**ПАРМОС** پرماس **1.** раҳой, халосӣ.

Ба адли ӯ бувад аз ҷаври бадкуниш растан,
Ба хайли ӯ бувад аз шарри душманон пармос.
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**2.** ламс, ломиса.

**ПАРМОСИДАН** پرماسیدن **1.** ломиса кардан, бо даст чизеро судан, даст-даст кардан.

Он ки ӯ набзи хеш нашносад,
Набзи дигар касе чӣ пармосад. *Саноӣ*
Аз пармосидан лаззате, чунон ки касеро гӯш ё бинӣ бихорад, бошад. *«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**2.** ёзидан, дароз кардан.

Ҳар куҷо гавҳарест, бишносам,
Даст сӯи дигар напармосам. *Абӯшакури Балхӣ*

**3.** *маҷ.* донистан, шинохтан.

Ишқро кас вуҷуд нашносад,
Ҳар дилеро ватан напармосад. *Саноӣ*

**4.** *маҷ.* хостан, писандидан.

Қадри ин шеър дев чӣ шиносад,
Бум хуршедро напармосад. *Саноӣ*

**ПАРНИЁН** پرنیان **1.** ҳарир, матои нафис, дебои нафиси мунаққаш, шоҳии нозуки нақшдор.

Зи дониш кун либоси тан, ки зеб аст,
Насиҷу парниён аблаҳфиреб аст. *Хисрави Деҳлавӣ*
З-он ранҷ танаш чунон гарон шуд,
Қ-аз заъф чу тори парниён шуд. *Шоҳин*

**парниёни ҳафтранг** ҳарири рангоранг, матои нафиси пурнақш.

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор.
*Фаррухӣ*

**2.** коғази нафиси аз ҳарир сохташуда, ки ба рӯяш хат менавиштаанд.

Набиштанд маншур бар парниён,
Ба расми бузургону фарри Каён. *Фирдавсӣ*

Гулобу мушкро дар ҳам сириштанд,
В-аз ӯ бар парниён аҳде набиштанд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**3.** *маҷ.* шамшер.

Яке гард баршуд, ки гуфтӣ сипеҳр
Ба дарьёи қир андар андуд чеҳр.
Бипӯшид рӯи заминро ба наъл,
Ҳаво яксар аз парниён гашт лаъл. *Фирдавсӣ*

**ПАРНИЁНПӮШ** پرنیان‌پوش ҳарирпӯш.

Суман бо лолаву райҳон ҳамоғӯш,
Замин аз сабзаи тар парниёнпӯш. *Ҷомӣ*

Зулфаш чу фитода дар буногӯш,
Рӯяш шуда моҳи парниёнпӯш. *Шоҳин*

**ПАРНИЁНӢ** پرنیانی мансуб ба парниён; аз парниён дӯхта ё сохташуда.

Зи бас гунагун парниёнӣ дирафш,
Чи сурху чи сабзу чи зарду бунафш. *Фирдавсӣ*

Яке дар бараш парниёнӣ қабоҳ,
Яке бар сараш хисравонӣ кулоҳ. *Саъдӣ*

**ПАРНИХСАНГ** پرنیخ‌سنگ тахтасанг.

Фиганданд бар лод парнихсанг,
Накарданд дар кори мӯбад даранг. *Рӯдакӣ*

**ПАРНО** پرنا *ниг.* **парано.**

**ПАРНУН** پرنون парниён, дебои мунаққаш, ҳарири пурнақш.

Шамшод ба бӯи зулфаки хотун шуд,
Гулнор ба ранги тӯзиву парнун шуд. *Манучеҳрӣ*

**ПАРОВАР** پرآور парвозкунанда, парранда.

Гаҳе бо чаранда чарогар шудӣ,
Гаҳе бо паранда паровар шудӣ. *Хоҷу*

**ПАРОГАНДА** پراگنده *ниг.* **пароканда.**

**ПАРОГАНДАН** پراگندن *ниг.* **парокандан.**

**ПАРОКАНДА||ПАРОГАНДА** پراکنده || پراگنده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **парокандан, пароғандан;**

**2.** парешон, мутафарриқ.

Сипоҳи пароканда боз оварем,
Яке хуб лашкар фароз оварем. *Дақиқӣ*

**пароканда гаштан** парешон шудан, мутафарриқ гардидан.

Миёни сипоҳ андар омад чу гург,
Пароканда гаштанд хурду бузург. *Фирдавсӣ*

**пароканда кардан** парешон гардонидан, мутафарриқ намудан.

Набояд пароканда кардан сипоҳ,
Бипаймой роҳу бипаймой гоҳ. *Фирдавсӣ*

**пароканда шудан** а) мутафарриқ гаштан, аз ҳам дур шудан; дур шудан, ҷудо шудан.

Мардумон... хабари амон бишниданд, пароканда шуданд ва баъзе ба русто рафтанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аз Эрон пароканда шуд рангу бӯй,
Саросар ба вайронӣ оварл рӯй. *Фирдавсӣ*

б) *маҷ.* машҳур гаштан, овоза пайдо кардан.

Пароканда шуд номи ӯ дар ҷаҳон
Ба некӣ ба назди кеҳону меҳон. *Фирдавсӣ*

Аз оташкада чун бишуд сӯи Рум
Пароканда шуд з-ӯ хабар гирди бум. *Фирдавсӣ*

в) аз байн рафтан, нест шудан.

Пароканда шуд ғорату ҷангу ҷӯш,
Наёяд ҳаме бонги душман ба гӯш. *Фирдавсӣ*

Амир Исмоил Ҳусайн-ул-хориҷиро бигирифт ва ба зиндон фиристод ва он ғавғо пароканда шуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** *маҷ.* ошуфтаҳол, парешонвазъ, парешонхотир, бадҳол.

Даруни парокандагон ҷамъ дор,
Ки ҷамъиятат бошад аз рӯзгор. *Саъдӣ*

Нимдаме ҳамдами ман банда бош,
Ҷамъкуни пири пароканда бош! *Ҷомӣ*

**4.** *маҷ.* соҳибдил, ориф.

Дид вақте яке пароканда,
Зиндае зери ҷомаи жанда. *Саноӣ*

**5.** *маҷ.* бегона, ғайр.

Тавонгар кунам марди дарвешро,
Парокандаву мардуми хешро. *Фирдавсӣ*

**6.** *кинояаз* каломи ғайри манзум, наср.

Бипайваст гӯё парокандаро,
Бисуфт инчунин дурри огандаро. *Фирдавсӣ*

◇ **бахти пароканда** бахти бад.

Оҳ аз ин бахти пароканда, вой,
Пир шуда, ношуда барной ман. *Сӯзанӣ*

**пароканда гуфтан** беҳуда гуфтан, бемаънӣ гап задан.

В-агар аблаҳе мушкро ганда гуфт,
Ту маҷмӯъ шав, к-ӯ пароканда гуфт. *Саъдӣ*

**ПАРОКАНДААҲВОЛ** پراکنده‌احوال парешонҳол, музтариб.

Ҳумои ҷигархастаи дилфигор,
Парокандааҳволу ошуфтакор... *Хоҷу*

**ПАРОКАНДАГӢ** پراکندگی парешонӣ, мутафарриқӣ; *маҷ.* вайронӣ; нобудшавӣ.

Дилу кишварат ҷамъу маъмур бод,
Зи мулкат парокандагӣ дур бод. *Саъдӣ*

Зи лаб дӯхтан ғунчаро зиндагист
Чу бишкуфт з-он пас парокандагист.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРОКАНДАГӮӢ** پراکنده‌گوی беҳудагӯӣ, парешонгӯӣ.

Парокандагӯе ҳадисам шунид,
Ҷуз аҳсант гуфтан тариқе надид. *Саъдӣ*

**ПАРОКАНДАДИЛ** پراکنده‌دل парешонхотир.

Нахоҳӣ, ки бошӣ парокандадил,
Парокандагонро эн хотир маҳил. *Саъдӣ*

**ПАРОКАНДАН||ПАРОГАНДАН** پراکندن || پراگندن **1.** пароканда кардан, мутафарриқ сохтан; парешон кардан.

Ба нӯги сари найзашон барчинад,
Табаҳшон кунад поку бипроканад. *Дақиқӣ*

Мушки тар бар моҳ парокандию шаб мехонияш,
Оташе дар ҷонам афкандиву таб мехонияш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** пошидан, рехтан.

Намирам аз ин пас ки ман зиндаам,
Ки тухми суханро парокандаам. *Фирдавсӣ*

Қадре намаку хок бар ҷароҳат пароканд ва лангон-лангон рафтан гирифт. *Авфӣ*

**3.** интишор додан, паҳн гардонидан.

Ҳадиси пароканда бипроканад,
Чу пайваста шуд, ҷону мағз оганад. *Фирдавсӣ*

Он ҷӣ гуфтанӣ ва ниҳоданӣ буд, бинҳоданд ва бигуфтанд ва бипароканданд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**4.** *маҷ.* фиристодан, роҳӣ кардан (ба тарафҳои гуногун).

Пароканд корогаҳон дар ҷаҳон,
Ки то неку бад з-ӯ намонад ниҳон. *Фирдавсӣ*

**5.** *маҷ.* бахшидан, додан, нисор кардан.

Пароканд бар мӯбадон симу зар,
Ҳамон ҷома бахшидашон бар гуҳар. *Фирдавсӣ*

**ПАРОКАНДАРӮЗ** پراکنده‌روز бадҳол, ошуфтаҳол, парешонрӯзгор.

Пас аз гирья марди парокандарӯз
Бихандид, к-эй момаки дилфурӯз!... *Саъдӣ*

**ПАРОКАНДАХОТИР** پراکنده‌خاطر хотирпарешон, мушавваш.

Пас ибодати эшон ба қабул наздиктар аст, ки ҷамъанд ва ҳозир, на парешону парокандахотир. *Саъдӣ*

**ПАРОКӮҲ** پراکوه он тарафи кӯҳ.

Гузар будамон бар парокӯҳи Тун,
Зи шаҳр омадем аз саҳаргаҳ бирун. *Низорӣ*

**ПАРОЛАК** پرالک *ниг.* **палорак.**

*Аз он оҳаки лаългун тег чор*
Ҳам аз руҳинию паролак ҳазор. *Асадӣ*

**ПАРОШИДАН** پراشیدن **1.** парешон кардан, парокандан; **2.** пошидан, афшондан.

Дур пароканд бахти нек чу абр,
Дур парошид наҷми саъд чу хур. *Масъуди Саъд*

**ПАРПАРА** پرپره фулус ё тангаи бисьёр хурд ва тунук.

Дуруст гашт, ки хуршед дар хизонаи ту
Қурозаест дағал бар мисоли парпарае.
*Шамсиддини Варқонӣ*

**ПАРПАҲАН** پرپهن номи растаниест, ки дар сари роҳҳо ва ҷойҳои нам мерӯяд ва онро хурфа ҳам мегӯянд.

Заминҳо, ки сияҳтар зи тухми парпаҳан аст,
Чу тухми парпаҳан орад бирун сапед луоб. *Хоқонӣ*

**ПАРПОЙ** پرپای кабӯтар ё мурғе, ки дар пойҳояш пар рӯида бошад.

Зи баски реша давонида аз рутубат май,
Бати шароб ба ранги кабӯтари парпост. *Туғро*

**ПАРР** پر *ниг.* **пар** II.

**ПАРРА** پره **1.** сафи лашкар.

Пас аз соате тундшере сиёҳ,
Бирун омад аз парраи қалбгоҳ. *Низомӣ*

Гашт равон парраи пил аз шукӯҳ,
Хок биларзиду бичунбид кӯҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**парра задан** ҳалқа задани лашкар дар вақти шикор ё ҷанг; ба шакли доира ё нисфи доира саф кардани лашкар.

Зи гулбунони шукуфта ҷунон намояд боғ,
Ки мир парра задастӣ ба дашт баҳри шикор. *Фаррухӣ*

Сипаҳ парра зада ҳамчун ҳисоре,
Ҳисорӣ гашта дар вай ҳар шикоре.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** канора, тараф.

Чун ба Марв расидем, шаҳр ва ғаллот ба дасти мо афтод ва хасмон ба парраҳои биёбон рафтанд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Бар нишони пои он саргашта ронд,
Гард аз парра[и] биёбон барфишонд. *Румӣ*

**3.** паҳлу.

Ин бори гарон бикӯбадат бешак
Ҳам гардану пушту мӯҳраву парра. *Носири Хисрав*

**4.** забонаки қулф, ки ба воситаи калид ҳаракат дода мешавад.

Чун қуфлу парра олати бандаст рӯзу шаб,
З-он лоҷарам калиди дари ғам наёфт кас. *Хоқонӣ*

**5.** барги майдаи коҳ, якто аз коҳ, парри коҳ.

Бар натавонам гирифт парраи коҳе зи заъф,
Гарчи ба сурат якест рӯи ману каҳрабо. *Хоқонӣ*

**6.** дандонаи чархи осиё.

Саффи ситорагон зи бари чархи тезгард,
Чун парраҳои симин бар чархи осиё. *Муиззӣ*

**7.** канораи бинӣ, нармаи чапу рости бинӣ.

Лаби забаринаш аз парраи бинӣ даргузашта буд ва зеринаш ба гиребон фурӯ ҳишта. *Саъдӣ*

◇ **парраи қуфл бар калид задан** *киноя аз* коре бар хилоф кардан, амали мухолифкорона нишон додан.

Чу пайғоми шаҳ бо ту кардам падид,
Мазан парраи қуфлро бар калид. *Низомӣ*

**ПАРРАНДА** پرنده *ниг.* **пар(р)анда.**

**ПАРРЕХТА** پرریخته паррандае, ки парашро андохтааст; бепар; *маҷ.* оҷиз, нотавон.

Ҳалқа шуд пушти камону тир шуд паррехта,
Қувват аз пирону кӯшиш аз ҷавонон бурдаанд.
*Сайидо*

**ПАРРИДАН** پریدن *ниг.* **пар(р)идан.**

**ПАРРОН** پران дар ҳолати паридан буда, парранда, парвозкунанда.

Нигаҳ кун, ки ба ҳилат ҳаме ҳалок кунанд
Зи баҳри парри никӯ товусони парронро.
*Носири Хисрав*

**паррон уқоб** а) уқоби парвозкунанда.

Ниҳон шуд ба гард-андарун офтоб,
Пур аз хок шуд чашми паррон уқоб. *Фирдавсӣ*

б) *киноя аз* тир.

Ҳумоюн Ҳумой аз фарози уқоб
Зи тиркаш баровард паррон уқоб. *Хоҷу*

**ПАРСӮХТА** پرسوخته паррандае, ки параш сӯхтааст, бепар, бе болу пар; *маҷ.* оҷиз, нотавон; бекарор.

Парвонаи парсӯхта бас бар сари ҳам рехт,
Раҳ нест туро шамъ дар ин анҷуман имшаб.
*Махфӣ*

**ПАРТ** پرت **1.** нораво, он ҷӣ аз эътибор соқит аст.

Гирам, ки ҳадиси рафта парт аст,
Бозам сари кӯҳу домани дашт. *Шоҳин*

2. яксӯ шав!, дур шав!

Дар замонешон бисозад тарту март,
Қас наёрад гуфтанаш аз роҳ парт! *Румӣ*

**парт афтодан** дур афтодан.

**ПАРТАВ** پرتو **1.** шуоъ, нур, шӯъла, фурӯғ(-и офтоб, моҳ, чароғ ва ғ.).

Пеши ҷамоли ту моҳ тоб надорад,
Партави маҳ тоби офтоб надорад. *Мушфиқӣ*

Пеши рӯи тобонат ҷилваи таҷаллӣ чист?
Офтобу моҳ аст он, партави ҳилол аст ин. *Сайидо*

**партав фикандан** нур пошидан, шӯъла афшондан.

Гаҳе хам карда қомат чун маҳи нав,
Фиканда бар бисот аз чеҳра партав. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* сафо, ҷӯшишу тароват; кайфияти хос.

Месӯхт зи ҳар партави ҳусни ту ҷаҳоне,
Дар ҳайратам аз дил, ки ба наздики ту чун рафт. *Исмат*

**партав додан** а) нур афшондан, рӯшноӣ додан.

Зи машриқ чу толеъ шавад офтоб,
Чӣ партав диҳад машъали хонатоб?! *Ҷомӣ*

б) сафову тароват бахшидан.

Хаёли рӯи ту партав диҳад ба синаи ман,
Ки моҳро нашавад дар катон ниҳон ораз. *Шоҳин*

◇ **(ин) партави хуршед** *киноя аз* маҳбуба.

Ё раб, ин партави хуршед зи кошонаи кист,
Ё раб, ин офати ҷон ҳамдаму ҳамхонаи кист?! *Махфӣ*

**партав гирифтан** таъсир гирифтан.

Партави некон нагирад, ҳар кӣ буньёдаш бад аст,
Тарбият ноаҳлро чун гирдакон бар гунбад аст. *Саъдӣ*

**ПАРТАВАФГАН‖ПАРТАВАФКАН** پرتوافگن‖پرتوافکن нурпош, нурафшон, равшанкунанда.

Чу набвад рӯи ҷонон партавафкан,
Ба сад машъал нагардад хона равшан. *Ҷомӣ*

Ба Яъқуб он чароғи партавафган
Чу рӯз ин хоби шабро кард равшан. *Ҳозиқ*

**ПАРТОБ** پرتاب **1.** навъе аз тир, ки бисьёр дуррав аст.

Осмон бо ӯ надорад, чун занад партоб, тоб. *Қатрон*

2. масофати миёни ҷои раҳо кардан ва афтодани тир, масофаи тайкардаи тир.

Талоя ба Баҳром шуд ногузир,
Ки омад сипаҳ бар ду партоб тир. *Фирдавсӣ*

Миёни ду лашкар ду партоб монд,
Ба хок андарун мор бехоб монд. *Фирдавсӣ*

3. парриш, тайр.

Ончунон шуд, ки тир дар партоб
Бозмонд аз тагаш ба гоҳи шитоб. *Низомӣ*

**партоб кардан** андохтан, партофтан, ҳаво додан, паррондан, ғурҷондан.

Назар кун, чу сӯфор дорӣ ба шаст,
На он гаҳ, ки партоб кардӣ зи даст. *Саъдӣ*

Ҳазор сайд ба ҳар сӯй мекашӣ дар қайд,
Каманди турра ба ҳар сӯ ки мекунӣ партоб. *Салмони Соваҷӣ*

**дар партоб будан** дар ҳолати парриш, дар асноӣ сайр будан.

Ҳамеша аспи муроди ту хаст дар новард,
Ҳамеша тири бақои ту хаст дар партоб. *Муиззӣ*

**ПАРТОБИДАН** پرتابیدن партоб кардан, партофтан, раҳо намудан, ҳаво додан.

Чун тир сухан рост кун, он гоҳ бигӯяш,
Беҳуда магӯ: Чӯб мапартоб зи паҳно. *Носири Хисрав*

**ПАРТОБӢ** پرتابی **1.** партобишуда, раҳошуда, андохташуда, паррондашуда.

Ба болу пар марав аз раҳ, ки тири партобӣ
Ҳаво гирифт замоне, вале ба хок нишаст. *Ҳофиз*

2. тирандоз.

Гаронмоягонро бар он сон ки хост,
Бифармуд рафтан суви дасти рост.
Гурӯҳе, ки партобиён сохтшон,
Чапандоз шуд, дар чап андохтшон. *Низомӣ*

**ПАРТОФТАН** پرتافتن андохтан, паррондан, ҳаво додан.

Баҳри истихлоси худ он пирмард
Сангҳо партофтан оғоз кард. *Румӣ*

**ПАРФИШОН** پرفشان *шакли дигари* **парафшон.**

Вале ин ҷо ғуборе парфишон аст,
Ки маҳмил низ чун Лайлӣ ниҳон аст. *Бедил*

**ПАРФИШОНӢ** پرفشانی *шакли дигари* **парафшонӣ.**

Баъд аз ин то зи ҳастиям рамақ аст,
Парфишонӣ чакидани арақ аст. *Бедил*

Чун зарра гар ба васли ту восил намешавам,
Беҳуда парфишонии ман дар ҳавот чист? *Шоҳин*

**ПАРХОШ** پرخاش **1.** ҷанг, ҷидол, муҳориба.

Ба пархоши зангӣ шитобон шуданд,
Дуаспа ба сӯи биёбон шуданд. *Низомӣ*

Ҳаме зӯр кард ин бар он, он бар ин,
Ба пархош ҳар як зи дигар ғамин. *Савдо*

**пархош ҷустан** ҷангҷӯӣ намудан, хусумат кардан.

Бадхӯӣ ва тангҳавсала шуда буд ва бо мардумон пархош ҷустӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**дар пархош даромадан** ба ҷангу ҷидол сар кардан, мубориза намудан.

Шоҳин ҳарчанд дар паллаи уқоб набуд, ғайрате карда дар пархош даромад. *«Нигори дониш»*

2. ҳисси хусумат, хаёли ситеза.

Ба Қобул чу ин достон фош гашт,
Сари марзбон пур зи пархош гашт. *Фирдавсӣ*

Ҳамегуфт: Эй аҷаб, чандин сухан чист,
Мар-ӯро ин ҳама пархош бо кист? *Фахриддини Гургонӣ*

3. *маҷ.* зулм, тааддӣ, ситам.

Чу пархош бинанду бедод аз ӯ,
Шабон нест, гург аст, фарьёд аз ӯ. *Саъдӣ*

**ПАРХОШГОҲ‖ПАРХОШГАҲ** پرخاشگاه‖پرخاشگه майдони ҷанг, ҷанггоҳ.

Ба пархошгаҳ ҷонситон дидамат,
Қавидасту чобукъинон дидамат. *Низомӣ*

**ПАРХОШДИДА** پرخاش‌دیده ҷангдида, ҷангозмуда.

Сипаҳро биёросту худ барнишаст,
Яке гурзи пархошдида ба даст. *Фирдавсӣ*

**ПАРХОШКЕШ** پرخاش‌کیش ҷанговар, мубориз.

Бигӯяш, ки моро чӣ омад ба пеш
Аз ин номвар марди пархошкеш. *Фирдавсӣ*

**ПАРХОШСОЗ** پرخاش‌ساز чангчӯй, чанговар, мубориз.

Ба сайди ҳизаброни пархошсоз
Қаманд аждаҳои даҳан карда боз. *Саъдӣ*

**ПАРХОШХАР** پرخاش‌خر чанговар, чангчӯй, чангара.

Пиёда шуд он марди пархошхар,
Зиреҳдоманашро бизад бар камар. *Фирдавсӣ*

Ба оини туркони пархошхар
Равон гашта бо теғу тиру сипар. *Хоҷу*

**ПАРХОШҶӮЙ** پرخاش‌جوی чанговар, чангчӯй, мубориз, далер, шуҷоъ.

Суви меҳтари бора овард рӯй,
Паси ӯ далерони пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

Амир Носириддини Сабуктигин ... бо ҷамъе аз баҳодурони пархошҷӯй ҳамла кард.
*«Таърихи Фаришта»*

**ПАРЧА** پرچه тикка, ҳиссае аз чизе.

Аз хонае, ки парчаи ноне ба ман расад,
Шаб то ба рӯз бар дари ӯям нигоҳбон. *Сайидо*

**ПАРЧАМ** پرچم пӯпаки абрешимӣ, мӯй ё думи гови кӯҳӣ (кӯтос), ки ба нӯги байрақ ё найза мебастанд.

Ба нӯги найзаҳо сарҳо фитода
Сабо гесӯи парчамҳо кушода. *Низомӣ*

Ҷаъди ломаш чу зулфи хубон хам
Бар ливои зафар бувад парчам. *Ҷомӣ*

◇ **парчами гиреҳзада** *кинояи аз* зулфи тобдор.

То парчами гиреҳзадаи ӯ ба боғ дид,
Печид сар бунафша аз ин рашку хоб кард. *Мушфиқӣ*

**ПАРЧИН** پرچین иҳота, ҳисор ё деворе, ки ба гирди боғ ё киштзор аз шох, хор ва хасу хошок месозанд; девор.

Сарои хешро фармуд парчин,
Ҳисори оҳанину банди рӯин. *Фахриддини Гургонӣ*

То нигори ман зи сунбул бар чаман парчин ниҳод,
Доғи ҳасрат бар дили суратгарони Чин ниҳод.
*Муиззӣ*

**ПАРШИКАСТА** پرشکسته болшикаста; *маҷ.* нотавон, оҷиз.

Сад шоҳбози гурсина парвоз мекунанд,
Эй кабки паршикаста, канор аз қафас макун. *Урфӣ*

**ПАРҒУНА** پرغونه зишт, нопок, палид; дурушт.

Эй парғунаву божгуна ҷаҳон
Монда ман аз ту ба шигифт-андаро. *Рӯдакӣ*

**ПАРӢ I** پری **1.** махлуқи хурофӣ ва афсонавӣ, ки ба чашм нонамоён, хушрӯю зебо ва некӯкор тасаввур карда мешавад.

Ҷудо гашт аз ӯ кӯдаке чун парӣ,
Ба чеҳра ба сони бути озарӣ. *Фирдавсӣ*

Буте, ки бурд дил аз ман ба таљъати башарӣ,
Чаро зи дидаи ман чун парӣ ниҳон шудааст?
*Шоҳин*

**2.** *маҷ.* маъшуқаи зебо.

Аз дур бидидам он париро
В-он рашки бутони озариро. *Анварӣ*

Магар девона хоҳам шуд дар ин савдо, ки шаб то рӯз
Сухан бо моҳ мегӯям, парӣ дар хоб мебинам.
*Ҳофиз*

**3.** тахаллуси шоири асри XIX Мулло Муҳаммадраҷаби Ҳисорӣ.

**ПАРӢ II** پری *шакли кӯтоҳшудаи* **парер||парир.**

**ПАРҲЕЗ** پرهیز **1.** худдорӣ кардан аз баъзе хӯрокҳо, меваҳо ва ғ.

Гуфт дарвеш: Ин ҳама ҳаққ асту лек
Ҳар ки бемор аст, гӯ, парҳез нек. *Румӣ*

Ғизои кам шифоангез бошад,
Бале, асли даво парҳез бошад. *Ҳилолӣ*

**2.** худдорӣ кардан аз коре, дурӣ, канорагирӣ.

Ҷиҳил рӯз бо лашкар овез буд,
Гаҳе разму гаҳ рӯи парҳез буд. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* порсоӣ, тақво.

Тарфи боғу лаби ҷӯю лаби ҷом аст ин ҷо,
Соқиё, хез, ки парҳез ҳаром аст ин ҷо. *Ҷомӣ*

Ниқоб аз рух барафканда нигорам коса медорад,
Биё, май нӯш, эй зоҳид, чӣ ҷои зӯҳду парҳез аст.
*Ибни Ямин*

**парҳез кардан** а) худдорӣ намудан; дурӣ кардан, дур истодан.

Луқмонро гуфтанд, ки адаб аз кӣ омӯхтӣ? Гуфт: Аз беадабон: ҳар чӣ аз эшон дар назар нописанд омад, аз феъли он парҳез кардам. *Саъдӣ*

З-ин гуна ки ҷилва он диловез кунад,
Ошиқ зи бало чӣ гуна парҳез кунад? *Ҷомӣ*

б) ҳазар кардан, тарсидан.

Тири оҳи мо зи гардун бигзарад, Ҳофиз, хамӯш!
Раҳм кун бар ҷони худ, парҳез кун аз тири мо.
*Ҳофиз*

**парҳез шикастан** тарки парҳез кардан, худдорӣ накардан.

Бигзашт кор аз зистан, хез, эй табиби ҳиракуш,
Бемори мискинро бигӯ, то бишканад парҳезро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАРҲЕЗГОР** پرهیزگار **1.** он кӣ аз пурхӯрӣ ё аз корҳои бад худро нигоҳ медорад, худдорикунанда, худнигаҳдоранда; **2.** *маҷ.* солеҳ, покдоман, порсо, тақводор.

На парҳезгору на донишваранд,
Ҳамин бас, ки дунъё ба дин мех(в)аранд. *Саъдӣ*

**ПАРҲЕЗГОРӢ** پرهیزگاری **1.** худдорӣ кардан аз пурхӯрӣ; **2.** дур шудан аз коре ва хусусан аз кори бад.

Чу парҳезгорӣ шавад пешаат,
Бувад хайрхоҳӣ дар андешаат. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* порсоӣ, тақводорӣ.

Бипарҳез аз май, эй сӯфӣ, бипарҳез,
Ки кардам тавба аз парҳезгорӣ! *Ҳофиз*

**ПАРҲЕЗИДАН** پرهیزیدن **1.** дурӣ кардан, худро дур нигоҳ доштан.

Бипарҳез аз он марди носудманд,
Ки хезад аз ӯ дарду ранҷу газанд. *Фирдавсӣ*

Аз ин боди мухолиф дур бигрез,
Вабоангез бошад, з-ӯ бипарҳез. *Ҳозиқ*

**2.** тарсидан, ҳазар кардан.

Чу дар дастам бувад дарьёи саркаш,
Чаро парҳезам аз сӯзанда оташ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПАРҲЕЗОНА** پرهيزانه таоме, ки ба беморон медиҳанд; хӯроке, ки табиб ба бемор фармудааст.

Бурда дилро наргисат аз гардишҳ мастонае,
Ҳаст бемори туро ин мурғ парҳезонае.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПАРҲУН** پرهون доира, ҳалқа, чанбар; ҳар чизи доирашакл, тавқ; ҳола, хирмани моҳ; **парҳун кашидан** доира кашидан, ҳалқа намудан, иҳота кардан.

Эй шуда ғофил зи илму ҳуҷҷату бурҳон,
Ҷаҳл кашида ба гирди ҷони ту парҳун.
*Носири Хисрав*

**ПАС** پس **1.** ақиб, пушт, қафо; *муқобили* **пеш 1; пас-андар** дар пас, аз қафо.

Ба пӯзиш пеш мерафтанд пирон,
Пас-андар шоҳзода чун асирон. *Низомӣ*

**пасу пеш** а) он чӣ дар ақиб аст ва он чӣ рӯ ба рӯй аст.

Меравӣ чун шамъу ҷамъе аз пасу пешат давон,
Не, ғалат гуфтам, набошад шамъро худ пешу пас.
*Ҳофиз*

б) охиру аввал, анҷому оғоз; *муқ.* **пеш 1 (пешу пас); 2.** баъд, сонӣ.

Қимати гул нашиносад магар он мурғи асир,
Ки хазондида бувад, пас ба баҳоре бирасад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ман аз ҷафои ту чун рахт баркашам зи ҷаҳон,
Туро чӣ суд пас аз марги ман пушаймонӣ. *Шоҳин*

**пас он гаҳ** баъд аз он, пас аз он; **3.** *маҷ.* дар ин ҳол, дар ин сурат, он гоҳ (ба маънои натиҷа).

Гар ӯ шаҳриёр аст, пас ман киям?
Бад-ин танг зиндон зи баҳри чиям? *Фирдавсӣ*

Ҳазрати эшон гуфтанд: Агар ин сари туст, пас сари ман ку? *Садри Зиё*

**4.** охир(ин), вопасин.

Ту, ки надонӣ ҳамеш рӯзи паси ӯ,
Ман, ки бидонистаам, чӣ гуна надонам.
*Носири Хисрав*

**5.** бо изофа ё бо изофа ва пешоянд ҳамчун пешоянди номии таркибӣ бо маънои гуногун: **паси ...** аз ақиби ..., аз паи ..., пас аз.

Ман инак паси нома бар сони бод
Биёям ба назди ту, эй покзод. *Фирдавсӣ*

**аз паси ...** аз ақиби ..., аз дунболи ...

Аз паси вай бидавид ва пироҳани ӯ аз сӯи пас бигирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**дар паси ...** а) аз тарафи ..., дар қафои ...

Оинаи нур аст рухи ёр имшаб,
Эй маҳ, бинишин дар паси девор имшаб. *Ҳилолӣ*

б) баъд аз, пас аз.

Дар паси ҳар гиръя охир хандаест. *Зарбулмасал*

◇ **пас афгандан** пасандоз кардан, захира намудан; **пас ситондан** пас гирифтан (додаро), боз гирифтан.

Пас наситонад карим додаи худро,
Абр зи гавҳар умеди об надорад. *Соиб*

**пас ҳам задан** *киноя аз* гурехтан; тоб наовардан; мағлуб шудан.

Маҳ ҳисорӣ мешавад аз ҳола пеши оразаш,
Шом пас ҳам мезанад аз зулфи чавгонаш ҳанӯз.
*Мӯҳсини Таъсир*

**паси гӯш афгандан** фаромӯш кардан; **паси даст кардан** пинҳон кардан, захира ниҳодан; **паси пой сохтан** ақиб рондан, пас рондан.

Дуррониён ба қуввати турктозӣ ғанимро ҷониби Деҳлӣ паси пой сохтанд. *«Хизонаи омира»*

**паси сар намудан (ё кардан)** пас андохтан, эътибор надодан, рад кардан.

*Дидаам ҷилваҳои кокулро,*
Паси сар кардаам тағофулро. *Зуҳурӣ*

**паси сар хоридан** *киноя аз* ҳайрон шудан; ноумед гаштан.

Ҳамагӣ ... паси сар хорида, ҳар як ба тарафе ки қарор дода буданд, таваҷҷӯҳ намуданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ПАСАНД** پسند *ниг.* **писанд.**

**ПАСАНДЕШ** پس‌انديش андешакунанда дар бораи айёми гузашта, на дар бораи оянда.

Мухолиф пасандешу ӯ пешбин,
Бадандеш каммеҳру ӯ бешкин. *Низомӣ*

**ПАСАНДИДА** پسنديده *ниг.* **писандида.**

**ПАСАНДИДАН** پسنديدن *ниг.* **писандидан.**

**ПАСАНДОЗ** پس‌انداز чизи захира кардашуда, чизи аз харҷ пас афгандашуда; **пасандоз кардан** а) ба пас андохтан, ба пушти сар партофтан; б) захира кардан.

Асбоби ҳусни моҳи маро холу хат бас аст,
Гесӯи тобдода пасандоз мекунад. *Осафӣ*

**ПАСЕЧИДАН** پسيچيدن *ниг.* **пасичидан.**

**ПАСИН** پسين **1.** охирин.

Фаровон зи гурдони гарданфароз
Зи баҳри пасин ҳамларо дор боз. *Асадӣ*

**рӯзи пасин** рӯзи марг, рӯзи вафот.

Ба ҷо монад он кас, ки рӯзи пасин
Чу холӣ кунад ҷо, ниҳад ҷонишин. *Шоҳин*

**2.** мутааххир, пасоянда.

Чунон ки расми муаррихони пешин ва пасин аст, мақсудам аз тасвиди ин авроқ ҷоизаи динору дирам нест. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** *дар шакли ҷамъ* пасояндагон.

Пешиниён хираднома ҳо оростаанд, ки пасинон гӯш кунанд ва шоҳроҳе рост кардаанд, ки пайравон каҷ нараванд. *«Нигори дониш»*

**4.** он вақти рӯз, ки мобайни пешин ва ғуруби офтоб аст, вақти аср.

Ҷумъаи бисту дуи моҳи ҷумоди-л-аввал
Дар пасин буд, ки пайваста шуд аз ҷузв ба кул.
*Ҳофиз*

**намози пасин** намози аср.

**ПАСИНА** پسينه *ниг.* **пасин 1.**

Бори дигарам каш зи ҷафо доғ ба сина,
То марҳами пешина бувад доғи пасина. *Ҷомӣ*

**ПАСИНГОҲ** پسين‌گاه бегоҳӣ, аср.

Вақти чоштгоҳ буд, худой ҷон аз вай ҷудо кард, вақти пасингоҳ буд, ки зинда шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ПАСИНИЁН** پسينيان *исми ҷомеъ* пасояндагон, мутааххирин.

Некбахтон ба ҳикоят ва амсоли пешинагон панд гиранд аз он пеш, ки пасиниён бар воқеаи ӯ масал зананд. *Саъдӣ*

**ПАСИЧ||ПАСЕЧ||ПАСИҶ** پسيچ||پسيج азми чизе, майли чизе (махсусан сафар); тайёрӣ, тайёрӣ ба сафар, тайёрии кӯч.

Эй табли баландбонгу дар ботин ҳеч,
Бе тӯша чӣ тадбир кунӣ вақти пасеч. *Саъдӣ*

Пасиҷи роҳи ишрат кардам инак,
Бурокҳи баркдсайр овардам инак. *Ҷомӣ*

Чу бахраш ба каф нест ҷуз бод ҳеҷ
Чӣ имкон зи вай ин сафарро пасиҷ. *Ҷомӣ*

**пасич сохтан** қасд кардан, оҳанг намудан.

Гуфто: Ҳама рӯй дар Ҳиҷозанд,
Дар кийяти ҳаҷ пасиҷ созанд. *Ҷомӣ*

**ПАСИЧИДАН||ПАСЕЧИДАН||ПАСИҶИДАН** پسيچيدن || پسيجيدن омода кардан, муҳайё гардонидан, тайёр намудан; ороста кардан; ба сафар тайёр кардан.

Шавам, — гуфт, — бипсичам ин кор тафт,
Ба хешон бигӯям, ки бар мо чӣ рафт. *Фирдавсӣ*

**ПАСИҶ** پسيج *ниг.* **пасич.**

**ПАСИҶИДАН** پسيجيدن *ниг.* **пасичидан.**

**ПАСКӮЧА** پس كوچه кӯчаи хурд, кӯчаи сарбаста.

Ту ин мардро дар паскӯчаҳо чаро саргардон доштай? *Аҳмади Дониш*

**ПАСОВАНД** پساوند **1.** *адш.* қофияи шеър.

Ҳама ёва, ҳама хому ҳама суст,
Маонӣ бо ҳикоят то пасованд. *Лабибӣ*

**2.** *грам.* пасоянд.

**ПАСОВИДАН** پساويدن молидан, бо даст судан, ламс кардан.

Мар-гавҳари хирадро напасовад
На ҳеҷ мудбире, на султоне. *Носири Хисрав*

**ПАСОДАСТ** پسادست насья, чизе, ки ба насья гирифта мешавад.

Ситадудод макун ҳаргиз ҷуз дастодаст,
Ки пасодаст хилоф ораду сӯҳбат бибарад.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПАСРАВӢ** پس روى пайравӣ, фармонбардорӣ, итоат.

Тақдими ту ҷоест, ки аз пасравии ӯ
Афлок инон боз натобанд қадамро. *Анварӣ*

**ПАСТ** پست **1.** зер, поён, таҳ; *муқобили* **баланд 1.**

Парастор наълайни заррин ба даст,
Ба пой истода, сар афганда паст. *Фирдавсӣ*

В-аз паст чу оташ бигироярд суви боло. *Унсурӣ*

**2.** кӯтоҳ, калта.

Чаро-ш риш дароз омадасту боло паст,
Муҳол бошад — боло чунону риш чунин. *Мунҷик*

Дар-наъли саманди ӯ шакли маҳи нав пайдо,
В-аз қадди баланди ӯ болои санавбар паст. *Ҳофиз*

**3.** осуда, ором, беҳаракат.

Ки ту чун равонӣ, чунин паст маншин,
Ки бо ту намонад басе ин равонӣ.
*Носири Хисрав*

**4.** сокин, ғайри баланд (дар бораи овоз).

Захмаи рудзан на пасту на тез,
Зулфи соқӣ на кӯтоҳу на дароз. *Фаррухӣ*

**5.** сабук, чаққон, тез.

Гуроза чу аз бод бикшод даст,
Ба зин баршуд он турки бедор паст. *Фирдавсӣ*

**6.** ҳаросон; мушавваш, музтариб.

Ҳамон ҷоми заррин гирифта ба даст,
Ҳама дил зи бими шаҳаншоҳ паст. *Фирдавсӣ*

**7.** ногувор, талх.

Биёбад бар он пири Қовус даст,
Шавад кому ороми мо ҷумла паст. *Фирдавсӣ*

**8.** *маҷ.* бечора; ҳақир; хору зор.

Шоҳ агар ҷойро писанд кунад,
Бандаи пастро баланд кунад. *Низомӣ*

**9.** *маҷ.* фурӯтан, хоксор; **10.** *маҷ.* сифла, нокас, нодам.

Кунун бандаи носазовори паст
Биёмад, ба тахти каён барнишаст. *Фирдавсӣ*

◇ **пасту баланди ҷаҳон** кулфатҳои рӯзгор, сахтиҳои зиндагӣ.

Зад бар замин чу нақши қадам осмон маро,
Ҳамвор кард пасту баланди ҷаҳон маро. *Сайидо*

**паст баркардан** а) ҳамвор кардан; б) хароб кардан, нобуд кардан.

*Ба хуни Сиёвуш биёзид даст,*
Ҷаҳоне ба бедод баркард паст. *Фирдавсӣ*

**паст буридан** аз бех буридан.

Зи лашкар ҳар он кас ки ояд ба даст,
Сароншон бибуррам ба шамшер паст. *Фирдавсӣ*

**паст гаштан** мағлуб шудан, шикаст хӯрдан.

Кунун к-ин сипоҳи адӯ гашт паст,
Аз ин пас зи куштан бидоред даст. *Дақиқӣ*

**паст кардан** а) поин овардан, ба зер афгандан.

Худованди ин иллатро бояд, ки ... дар хоб ба қафо бозхусбад ва болин паст кунад.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

б) ҳамвор намудан, бо хок яксон гардонидан; нест кардан, маҳв гардонидан, маъдум сохтан, ба ҳалокат расонидан.

Басе бораву диж, ки кардем паст,
Наёвард кас дасти ман зери даст. *Фирдавсӣ*

Биёмад бар он кина чун пили маст,
Мар-он гови Бармояро кард паст. *Фирдавсӣ*

в) беқадр гардонидан, беэътибор намудан.

... Ки Рустам кӣ бошад, ки фармони ман
Кунад пасту печад зи фармони ман? *Фирдавсӣ*

Рутбати дониши Ҳофиз ба фалак баршуда буд,
Кард ғамхории болои баландат пастам. *Ҳофиз*

г) кам кардан; буридан.

Ба ханҷар забонаш зи бун паст кард,
Зи мӯи занах чун кафи даст кард. *Асадӣ*

**паст овардан** яксон кардан, ҳамвор намудан; хароб кардан, вайрон кардан.

... Ки ин бора бо хок паст оварам,
Туро, эй ситамгар, ба даст оварам! *Фирдавсӣ*

**паст рафтан** забун гаштан, хор шудан, помол шудан.
Дарьёб, ки ман зи даст рафтам,
Дар пои умед паст рафтам. *Файзӣ*

**паст хондан** оҳиста ва бе овоз хондан.
Гаҳе бо аҷзу гаҳ бо ноз мехонд,
Гаҳе пасту гаҳе з-овоз мехонд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**паст шудан** а) ҳамвор гаштан, бо замин яксон шудан; хароб гардидан.
Сипоҳе ба кирдори пилони маст,
Ки бо ҷанги эшон шавад кӯҳ паст. *Фирдавсӣ*
Маяфшон сиришк, эй мижа, дам ба дам,
Ки шуд хонаи ман аз ин сел паст. *Ҷомӣ*
б) безору мутанаффир гаштан.
... Ки пушти сипаҳшон ба ҳам баршикаст,
Дили паҳлавонон шуд аз ҷанг паст. *Фирдавсӣ*

**ба паст афтодан** беқадру бемартаба гаштан, беэътибор шудан.
Ба иззат ҳар он кас фурӯтар нишаст,
Ба хорӣ наяфтад зи боло ба паст. *Саъдӣ*

**ПАСТБОЛО** پست‌بالا пастқад, кӯтоҳқад.
Довуд марде буд сурхрӯй, гирдчашм ва пастболо. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАСТГОНӢ** پستگانی маоши лашкар.
Якеро зи бун пастгонӣ набахшӣ,
Якеро дубора диҳӣ пастгонӣ. *Манучеҳрӣ*

**ПАСТФИТРАТ** پست‌فطرت дун, лаин, разил, сифла.
Ғами ҳимматбаландон нест, Шавкат, пастфитратро,
Ки аз хоридани сар нест парво нохуни поро. *Шавкат*

**ПАСТӢ** پستی **1.** зер, поён; чуқурӣ, нишебӣ.
Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гарояд нахуст. *Фирдавсӣ*
То дар бари ҳар пастӣ пайваста баландист,
То дар паси ҳар лайле оянда наҳорест. *Фаррухӣ*

**пастӣ гирифтан** фуруд омадан, фаромадан.
Чу шаб рафту бар дашт пастӣ гирифт,
Ҳаво чун муғ оташпарастӣ гирифт. *Унсурӣ*

**2.** *маҷ.* хорӣ, забунӣ, беқадрӣ.
Эй дирам аз дасти ту расида ба пастӣ,
Зарр зи бахшиданат фитода ба хорӣ. *Фаррухӣ*

**3.** *маҷ.* хоксорӣ, шикастанафсӣ.
Сари фитодагии мо ба арш месояд,
Кулоҳи фахри баландӣ рабуд пастии мо. *Урфӣ*

**4.** *маҷ.* пастфитратӣ, дунӣ, сифлагӣ, нокасӣ.
Накунад мастӣ доно, нахӯрад оқил май,
Наниҳад марди хирадманд суви пастӣ пай. *Саноӣ*
Рақсад ба фалак зи пастии худ,
Пайдост дароздастии дуд. *Шоҳин*

**ПАСТҲИММАТ** پست‌همت беҳиммат, хасис.

**ПАСХЕЗ** پس‌خیز шогирди гӯштигир, ки баъд аз таълими гӯштигирӣ бо устоди худ гӯштӣ мегирад.
Бартар аз сарву гулу нахлу суман пояи туст,
Ҳаст пасхезӣ ту ҷуз соя, ки ҳамсояи туст. *Мир Наҷот*

**ПАТ** پت пашми нарме, ки аз таги мӯи ҳайвонот, аз қабили буз ва гӯспанд гирифта мешавад, тибит.

**ПАТАК** پتک порчаи матоъ ё намад, ки барои нарм нигоҳ доштани пой дар даруни пойафзор мениҳанд.

**ПАТАКФУРӮШ** پتک‌فروش фурӯшандаи патак; *ниг.* **патак.**
Моҳи патакфурӯш ба пул кард моҷаро,
Аз дасти ӯ гирифтаму кардам ба зери по. *Сайидо*

**ПАТАР** پتر тангаи фулузӣ, ки дар он тилисмот нақш мекунанд; таъвиз, тӯмор.
Чашми бад к-аз патари оҳанӣ таъвиз нагашт,
Банди таъвиз бибурреду патар боздиҳед. *Хоқонӣ*

**ПАТВОЗ||ПАДВОЗ** پتواز‖پدواز нишемангоҳи кабӯтар, боз ва дигар мурғони шикорӣ, ки аз ду чӯби ба замин кӯфташуда ва чӯби дигари болои он ниҳодашуда иборат аст.
Дареғу дард, ки бахтам нашуд далелу кунун
Қафас шикаставу рӯҳам нишаста бар патвоз. *Мир Ғурурӣ*
Ба ҳавои карами ӯ ба замин аз падвоз
Мурғи занринсалаб ояд, чу ниҳад соил дом. *Сӯзанӣ*

**ПАТТА** پته иҷозатнома, гузарнома, хати роҳ.
Дар ҷаннати фирдавс касеро нагузоранд,
То доғи ғуломии туаш патта набошад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАТФУЗ** پتفوز гирдогирди даҳон, атрофи даҳон, лабу лунҷ.
Ба шеъри азби дилафрӯзи ман нигар, мангар
Ба ришу сиблату патфузу ранги мӯзаи ман. *Сӯзанӣ*

**ПАТЬЁРА** پتیاره **1.** офат, бало.
Зи ғам хӯрдан батар патьёрае нест,
Зи хурсандӣ беҳ ӯро чорае нест. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** зишт, муҳиб, ҳавлнок, бадҳайбат.
Ҷаҳоне бар он ҷанг наззора буд,
Ки он аждаҳо сахт патьёра буд. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* дев.
Ду патьёра з-ин гуна беҷон шуданд,
Зи теғи яли Сом бирьён шуданд. *Фирдавсӣ*

**4.** инод, адоват, душманӣ.
Баргашт чарх бо мани бечора
В-оҳангӣ ҷанг дораду патьёра. *Кисоӣ*

**ПАХ||ПИХ** پخ пишт, овозе, ки бо он гурба ва сагро меронанд.
Қасе, ки гардани шерони шарза даршиканад,
Ба гурбаи ту ба беҳурматӣ нагӯяд пах. *Сӯзанӣ*

**ПАХНУ** پخنو раъд, тундур.
Оҷиз шавад аз ашку ғиреви ман
Ҳар абри баҳоргоҳ бо пахну. *«Луғати фурс»*

**ПАХСИДАН** پخسیدن *ниг.* **бахсидан.**

**ПАХСОН** پخسان пажмурдашуда, афсурдашуда (аз ғаму дард).
Шоҳи Эрон аз он каримтар аст,
Ки дили чун мане кунад пахсон. *Фаррухӣ*

**ПАХСОНИДАН** پخسانیدن *ниг.* **бахсонидан.**

**ПАХТ** پخت он чӣ ки дар зери пои одам, ҳайвон ё чизи дигар пахш шуда бошад; ◇ **рахту пахт** либосу анҷом, моликият.

Вақт аст, к-аз фироқи туву сӯзи андарун,
Оташ дарафканам ба ҳама рахту пахти хеш. *Ҳофиз*

**ПАХТА** پخته гиёҳе, ки наххои ғӯзаи он дар матоъбофӣ ба кор меравад; наххое, ки аз ғӯзаи он гиёҳ берун меоранд ва чун аз пунбадона тоза карда мешавад, на танҳо дар бофандагӣ истифода мегардад, балки ҷома, кӯрпа ва ғ. бо он пур мекунанд; пунба.

Бад-он макиб бидӯзад, ки дил ниҳӣ ҳама умр,
Зиҳӣ бирешиму пахта, зиҳӣ ду даст қабо.
*Шамси Табрезӣ*

Чанд нафар аз таломизаашон мисли ин ки қанори пахтаро бардошта меоварда бошанд, [ҳазрати эшонро] ба зӯри бисьёр бардошта меоварданд. *Садри Зиё*

**ПАХЧ||ПАХҶ** پخج||پخج пахн, пахш, пачақ.

Рафт бирун мир расида фарам,
Пахч шуда кӯсу дарида алам. *Мунҷик*

Биние пахч буду рӯе зишт,
Чашме аз оташу рухе з-ангишт. *Саноӣ*

**пахҷ кардан** пахш намудан, яксон кардан.

Агар бар сари мард зад дар набард,
Сару қоматаш бар замин пахч кард. *Унсурӣ*

**пахҷ шудан** пахш шудан, бо замин яксон гаштан.

Яъне фиканад ба пои пилаш,
То пахҷ шавад миёни майдон. *Хоқонӣ*

**ПАХШ** پخش пахн, пачақшуда дар зери чизе, фишорьёфта; **пахш кардан** пароканда кардан, парешон сохтан; реза-реза намудан; маҷақ кардан.

Чу бишнид Рустам, барангехт Рахш,
Зи наълаш ҳаме хокро кард пахш. *Фирдавсӣ*

Зи бас сар, ки теғаш ҳамекард пахш,
Замин кард гулгуну маҳ кард рахш. *Асадӣ*

**пахш шудан** (*ё* **гаштан**) реза-реза шудан; маҷақ гардидан; бо замин яксон шудан, ҳамвор гаштан; *маҷ.* нобуд шудан.

Бигуфту фуруд омад аз пушти Рахш,
Дили дев аз бими ӯ гашт пахш. *Фирдавсӣ*

Зи теғаш ҳаме лаъл шуд боду гард,
Зи гурзаш ҳаме пахш шуд аспу мард. *Асадӣ*

**ПАХҶ** پخج *ниг.* **пахч.**

**ПАЧҚАМ||ПИЧҚАМ** پچکم *ниг.* **бачкам.**

**ПАШ** پش **1.** мӯи гардани асп, ёли асп.

Қафалҳош гирду пашу дум дароз,
Бару ёл фарбеҳу лоғар миён. *Пури Баҳои Ҷомӣ*

**2.** турраи дастор ва камарбанд; *ниг.* **фаш I**; **3.** банди симин ё оҳанин, ки ба тахтаҳои дар ва сандуқҳо барои мустаҳкам кардан мезананд.

Аз обнӯс даре андар ӯ фарошта буд,
Ба ҷои оҳан симин ҳама пашу мисмор. *Мунҷик*

**4.** банде, ки қадоқчиҳо барои пайваст кардани косаҳои шикаста ва мӯякрафта ва ё кафида мезананд.

Бар дили ҳар шикаста зад ғами ту
Чун табақбанд аз санеат паш. *Шаҳиди Балхӣ*

**5.** банди ҳалқа, банди камарбанд.

Маро гуфт: Бигрифтамаш зери каш,
Ҳаме бар камар сохтам банду паш. *Фирдавсӣ*

**ПАШАНГ** پشنگ **1.** мили оҳании дароз ва сартез, ки ба воситаи он деворро сӯроҳ мекунанд; дайлам.

Бо давоту қаламу шеър чӣ кор аст туро,
Хезу бардор ташу дастараву белу пашанг.
*Абӯҳанифаи Искофӣ*

**2.** занбар; **3.** борхез, фишанг.

Нозир ба туст дидаи Афросиёби вақт,
Дорои мулки Тӯрон аз Туру аз Пашанг,
Шоҳе, ки тозиёнаашро худ Рустам ар ба ҷой
Будӣ, зи ҷой барнагирифтӣ ба сад пашанг. *Сӯзанӣ*

**4.** оби пошидашаванда; чакра, қатраи чизе.

Бе теғ аз он аҷал хабар созад адӯтро,
Қ-аз хуни фосидаш наравад бар касе пашанг.
*«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**5.** дар асотири Эрони қадим — номи бародарзодаи Фаридун ва падари Манучеҳр; **6.** номи падари Афросиёб дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**ПАШАНҶИДАН** پشنجیدن пошидан, об ва амсоли онро пошидан.

Ба ханҷар ҳама танш анҷидаанд,
Бар он хоку хунаш пашанҷидаанд. *Лабибӣ*

**ПАШИЗ||ПАШЕЗ** پشیز пули сиёҳи камарзиш, пули хурд ва реза, фулус.

Бад-ӯ дод санге кам аз як пашиз,
Ки ин сангро дор бо худ азиз. *Низомӣ*

Ба чашм-андараш қадри чизе набуд,
Ва лекин ба дасташ пашизе набуд. *Саъдӣ*

**пашиз наарзидан** беарзиш будан, ночиз будан, қадр надоштан; бефоида будан.

Зи Парвези Хисрав маяндеш низ,
К-аз ӯ ёд кардан наярзад пашиз. *Фирдавсӣ*

Қозии беилм наярзад пашиз,
Қ-ӯ на амал дораду не илм низ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пашиз аз динор надонистан** сараро аз носара имтиёз накардан; неку бадро фарқ накардан.

То ту зи динор надонӣ пашиз,
Беҳ нашиноси ғул аз ангуштарӣ. *Носири Хисрав*

**чун пашизе будан** камарзиш будан, қадру қимат надоштан.

Аз умри азиз нест чизе,
Илло ба ман аст чун пашизе. *Шоҳин*

◇ **як пашиз** *киноя аз* як зарра, каме, андаке.

Чу саф баркашидам, надорам ба чиз,
Наяндешам аз лашкарат як пашиз. *Фирдавсӣ*

**ПАШИЗА** پشیزه **1.** *ниг.* **пашиз; 2.** пулакчаи симин ё оҳанине, ки барои зинат бар камарбанди сипоҳиён ва лаҷоми асп мечаспонанд; **3.** пулакчаи пӯсти моҳӣ.

Яке пайкар ба сони моҳии шим,
Пашиза бар танаш чун кавкаби сим.
*Фахриддини Гургонӣ*

Аз он бунафша бирӯяд зи рӯи хораи сулб,
В-аз ин пашиза бирезад зи пушти моҳии вол.
*Анварӣ*

**4.** чизи оҳанӣ ё биринҷии тунук, ки байни теға ва дастаи корд васл мекунанд, гулӯбанди корд.

**ПАШИМОН** پشیمان *ниг.* **пушаймон.**

**ПАШК** پشک баробарӣ, ҳампоягӣ.

Ба ҳусн афтода бо хуршед дар пашк,
Ба қомат сарвро афканда дар рашк. *Низорӣ*

**ПАШМ** پشم **1.** мӯе, ки дар бадани ҳайвонот меруяд.

Хурмо натавон хӯрд аз ин хор, ки киштем,
Дебо натавон бофт аз ин пашм, ки риштем. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* ночиз, ҳеҷ.

Ба рӯи хонаи худ дӯхтам чашм,
Намонда дар бисоти хонаам пашм. *Сайидо*

Ман, ки расвои ҷаҳонам, ғами олам пашм аст. *Зарбулмасал*

◇ **пашму қасаб** тору пуд.

Ё раб, ту гилам сириштай, ман чӣ кунам?
Пашму қасабам ту риштай, ман чӣ кунам?
Ҳар неку баде, ки ояд аз ман ба вуҷуд,
Ту бар сари ман набиштай, ман чӣ кунам?! *Хайём*

**пашм даркашидан** дур кардан аз худ (бо роҳи ҳила).

Дарнамегунҷад, агар мӯе шавад беҳудагӯй,
Ҳар кӣ беҳуда кунад арбада, пашмаш даркаш. *Низорӣ*

**пашм дар кулоҳ доштан** эътибор доштан, соҳиби иззат будан.

Он ки ба пашмина барадшон зи роҳ,
Пашм надорад магар ӯ дар кулоҳ? *Ҳоҷу*

**ПАШМАК** پشمک навъе аз ҳалвое ки, мисли мӯй тор-тор, вале сафед аст.

Манъи магас аз пашмаки қандӣ кардан
Аз риши ҳаллоҷ пунба бардоштан аст. *Абӯисҳоқи Атъима*

**ПАШМИН||ПАШМИНА** پشمین||پشمینه **1.** мансуб ба пашм; **2.** аз пашм бофташуда.

Муфлисонему ҳавои маю мутриб дорем,
Оҳ, агар хирқаи пашмин ба гарав настонанд. *Ҳофиз*

Қампал ба сари муборак наистода, ҳар тарафаш овезон шуда, барои нигоҳ доштани он як фӯтаи пашмини сиёҳ ... печонидаанд. *Садри Зиё*

**3.** либоси аз пашм бофташуда, чакман.

Қарданд қабилаҳо саросар
Пашмина сиёҳ пой то сар. *Ҳилолӣ*

Хуноба зи дидагон равон кард,
Пашмина ба ҷои парниён кард. *Шоҳин*

**ПАШМИНАПӮШ** پشمینه‌پوش пӯшандаи либоси пашмин, чакманпӯш; *маҷ.* зоҳид, сӯфӣ, аҳли тасаввуф.

Ҳаст басе сӯфии пашминапӯш,
К-аш нарасад бонги муаззин ба гӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сармаст бо қабои зарафшон чу бигзарӣ,
Як бӯса назри Ҳофизи пашминапӯш кун! *Ҳофиз*

**ПАШМИНХОНА** پشمین‌خانه *киноя аз* ҷои осоиш, макони фароғат ва осудагӣ.

Ман он мурғам, ки афтодам ба ноком
Зи пашминхона дар абрешимин дом. *Низомӣ*

**ПАШМОГАНД** پشم آگند ҷул, полон.

Қафши Исо мадузду аз атлас
Хари ӯро масоз пашмоганд. *Саноӣ*

Ҳам сагонро қилода заррин аст,
Ҳам харонро хаз аст пашмоганд. *Хоқонӣ*

**ПАШМОҚ||БАШМОҚ** *т.* پشماق||بشماق кафш.

Қарда хуни куштаи хиҷрон ба як раҳ поймол,
В-ар намедорӣ мусаллам, ранги пашмоқаш бибин. *Хоҷу*

**ПАШША** پشه **1.** навъе аз ҳашароти хурди болдору нешдор.

Пашша аз пил кам зияд бисьёр,
З-он ки кӯтаҳбақо бувад хунхор. *Саноӣ*

**пашшаи обӣ** навъе аз пашша, ки дар об тухм мениҳад ва беморин табу вараҷаро мегузаронад; **пашшаи хокӣ** навъе аз пашша, ки неши он дардовар ва хоришовар аст; **2.** магас.

Бар дари арбоби давлат нест ғайр аз гирдбод,
Пашшае берун намеояд зи меҳмонхонае. *Сайидо*

**3.** *маҷ.* зарра, қатра.

Ба як пашша аз бун надорад хирад,
Азеро касеро ба кас нашмарад. *Фирдавсӣ*

◇ **пашшаи заррин** *киноя аз* шарораи оташ; **пашшаи заъфарон** *киноя аз* ангишти афрӯхта; **пашшаро наъл дар ҳаво бастан** *киноя аз* ниҳояти чобукӣ ва маҳорат.

**ПАШШАХОНА** پشه‌خانه **1.** чодаре, ки аз матои нозук барои муҳофиза аз пашша медӯзанд; **2.** номи дарахти сада.

**ПАШШАХӮРД||ПАШШАХӮРДА** پشه‌خورد||پشه‌خورده *тиб.* решест, ки дер давом мекунад, ба ақидаи халқ аз газидани пашша пайдо мешавад. Ин яра дар Балх бисьёр мешудааст ва онро яраи афғонӣ ва қарҳаи балхӣ низ мегӯянд.

**ПАШӮЛИДА** پشولیده *ниг.* **пажӯлида.**

Дили дарвеш саросема беҳ аст,
Турраи дӯст пашӯлида хуш аст. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ПАЮГОНӢ||БАЮГОНӢ** پیوگانی||بیوگانی тӯи арӯсӣ.

Сохт он гаҳ яке паюгонӣ
Ҳам бар оину расми юнонӣ. *Унсурӣ*

**ПАЮСИДАН||ПУЮСИДАН** پیوسیدن таваққӯъ доштан, умедвор шудан, интизор шудан, нигарон будан.

**ПАЯМБАР** پیمبر *ниг.* **пайғамбар.**

Паямбар туӣ, ҳам ту бабри далер,
Ба ҳар кинагаҳ чун сарафроз шер. *Фирдавсӣ*

**ПАЯМБАРӢ** پیمبری *ниг.* **пайғамбарӣ.**

Бар гӯшаи оризи чу кофур
Дар ҳам зада зулфи анбариро,
Лаълаш ба ситеза дарнамуда
Сад мӯъҷизаи паямбариро. *Анварӣ*

**ПАҒНА** پغنه зинапоя, нардбон.

Пағнаи боми давлатат бошад
Ин чаҳор охшеҷу ҳафт фалак. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ПАҒОЗ** پغاز *ниг.* **бағоз.**

Жож мехояму чун жожам хушк,
Хорҳо дорам чун нӯки пағоз. *«Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ»*

**ПАҲАН** پهن *ниг.* **паҳн.**

Чун гули сурӣ шуда гирду паҳан
Лаъли тари лола бар рӯи чаман. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПАҲАНД** *ҳ.* پهند доми шикори оҳу, тала, хаппак, қабқон.

Чун ниҳод ӯ паҳандро некӯ,
Қайд шуд дар паҳанди ӯ оҳу. *Рӯдакӣ*

**ПАҲЛАВ** پهلو **1.** *ниг.* **паҳлавон** 1.

Аз он пас пароканда шуд анҷуман,
Суви хона шуд паҳлави пилтан. *Фирдавсӣ*

Кунад ҳар паҳлаве хисравнишонӣ,
Ту ҳам худ хисравӣ, ҳам паҳлавонӣ. *Низомӣ*

**2.** шаҳр.

Зи паҳлав бирун рафт Ковусшоҳ,
Ба ҳар сӯ ҳамегашт гирди сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**ПАҲЛАВИКЕШ** پهلوی کیش пайрави дин ва расму оини паҳлавӣ.

Табаҳ кардӣ он паҳлавикешро,
Чаро нангаридӣ пасу пешро. *Дақиқӣ*

**ПАҲЛАВОН** پهلوان **1.** зӯрманд, тавоно, қавӣ, далер, шуҷоъ.

Куҷо ӯ бувад, ман наёям ба кор,
Ки ӯ паҳлавон асту гурду савор. *Фирдавсӣ*

**2.** сарлашкар, сипаҳбуд.

Фиристода омад чу боди дамон,
Расонид нома бари паҳлавон. *Фирдавсӣ*

**ПАҲЛАВОНБАЧА** پهلوان‌بچه бачаи паҳлавон, паҳлавонзода.

Пас аз бора Рӯдоба овоз дод,
Ки эй паҳлавонбачаи гурдзод. *Фирдавсӣ*

**ПАҲЛАВОНЗОДА** پهلوان‌زاده зодаи паҳлавон, фарзанди паҳлавон.

Агар паҳлавонзода бошад, равост,
Ки аз паҳлавон ин далерӣ сазост. *Фирдавсӣ*

**ПАҲЛАВОНӢ** پهلوانی **1.** мансуб ба паҳлавон.

Яке ҷомаи хисравонӣ бихост,
Ҳамон ҷавшани паҳлавонӣ бихост. *Фирдавсӣ*

**2.** *ниг.* **паҳлавӣ** 3.

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро Даҷла хон. *Фирдавсӣ*

**3.** забони паҳлавӣ.

Сикандар дили хисравонӣ гирифт,
Сухан гуфтани паҳлавонӣ гирифт. *Фирдавсӣ*

**4.** далерӣ, қаҳрамонӣ.

Биёбониён паҳлавонӣ кунанд,
Маликзодагон даштбонӣ кунанд. *Низомӣ*

**ПАҲЛАВӢ** پهلوی **1.** мансуб ба давраи Ашкониён ва Сосониён ё мардуми он давра (асрҳои аввали баъд аз мелод то асри VII); **гулбонги паҳлавӣ** лаҳн ва оҳанги паҳлавӣ.

Булбул зи шохи сарв ба гулбонги паҳлавӣ
Меҳонд дӯш дарси мақомоти маънавӣ. *Ҳофиз*

**забони паҳлавӣ** забони форсии давраи Ашкониён ва Сосониён.

Валекин паҳлавӣ бошад забонаш,
Надонад ҳар кӣ бархонад баёнаш.
*Фахриддини Гургонӣ*

**Раҳи паҳлавӣ** оҳангест дар мусиқӣ.

Сарояндагони «Раҳи паҳлавӣ»
Зи бас нағма дода наворо навӣ. *Низомӣ*

**Суруди паҳлавӣ** оҳангест дар мусиқӣ.

«Суруди паҳлавӣ» дар номаи чанг
Фиканда сӯзи оташ дар дили санг. *Низомӣ*

**хатти паҳлавӣ** алифбои забони паҳлавӣ.

Набиштанд бар номаи хисравӣ,
Набуд он замон хат магар паҳлавӣ. *Фирдавсӣ*

**2.** забони паҳлавӣ.

«Калила» ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ
Бад ин сон, ки акнун ҳаме бишнавӣ. *Фирдавсӣ*

**3.** *киноя аз* забони форсии дарӣ — забони адабии тоҷикӣ, ки ибтидои он асрҳои VIII—IX аст.

Зи ман гашт дасти фасоҳат қавӣ,
Бипардохтам дафтари паҳлавӣ. *Фирдавсӣ*

Маснавии Мавлавии Маънавӣ
Ҳаст Қуръон дар забони паҳлавӣ.*

**4.** паҳлавонӣ, мансуб ба паҳлавон, аз они паҳлавон.

Ҳама ҷомаи паҳлавӣ кард ҷок,
Хурӯшон ба сар-бар ҳамерехт хок. *Фирдавсӣ*

Нишаста бар он бораи хисравӣ,
Бипӯшида он ҷавшани паҳлавӣ. *Дақиқӣ*

**5.** паҳлавон будан, қаҳрамонӣ.

Ҳастанд гоҳи бахшишу кӯшиш ғуломи ӯ
Ҳотам ба зарфишониву Рустам ба паҳлавӣ.
*Ибни Ямин*

**ПАҲЛУ||ПАҲЛӮ** پهلو **1.** яке аз ду тарафи сина ва шикам, тарафи чап ва рости сина ва шикам, ҷанб.

Устухони паҳлуҳо аз ҳар ду сӯй бисту чаҳор пора аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз ин паҳлу бад-ин паҳлу абас, Мулҳам, намегардам,
Қабобам мекунад аз ҷилваи гарм оташинхӯе.
*Мулҳам*

**2.** тараф, ҷониб, самт; канор, канора.

Зи паҳлуи раҳ шере омад падид,
Ғиреванда чун раъд дар кӯҳсор. *Фаррухӣ*

Ба авҷи бепулӣ, к-аз паҳлуи ҳарҷ аст роҳ о.. ҷо,
Сари мӯ ҳарҷ афзунтар кунӣ, бишкан кулоҳ он ҷо.
*Савдо*

**3.** ҷаноҳи лашкар, қисми рост ва ё чапи лашкар.

Ба қалб-андарун пои худро фушурд,
Ба ҳар паҳлавон паҳлуеро супурд. *Низомӣ*

**4.** *мат.* зилъ, қабурға, тайкаш.

Ӯро мусаллас хонанд, ки ҳар паҳлуе аз вай ҳамҷанди якдигар бувад. *Ибни Сино*

**5.** *маҷ.* шикам.

Фурӯ рехт аз дида Синдухт хун,
Ки кӯдак зи паҳлу кай ояд бирун? *Фирдавсӣ*

Шабе курде аз дарди паҳлу наҳуфт,
Табибе дар он ноҳият буд, гуфт ... *Саъдӣ*

**6.** *маҷ.* фоида, нафъ.

Маталаб ком, ки дар кишвари Ҳинд, эй дарвеш,
Тани мардум ҳама ҷарб аст, вале паҳлу нест. *Салим*

◇ **паҳлуи ...** канори ..., назди ...

Банда Хисрав аз сари ҷон хостаст,
То нишинад соате паҳлуи ту. *Хисрави Деҳлавӣ*

Донист падар фурӯғи рояш,
Паҳлуи адиб бидод ҷояш. *Шоҳин*

**пахлу ба пахлу** дар як қатор, ҳампаҳлу.

Он ки паҳлу мезанад абрӯи ӯ бо моҳи нав,
То каяш бо дигарон паҳлу ба паҳлу бингарам. *Шоҳӣ*

**паҳлу баршикастан** азият кашидан, ранҷу озори бисьёр дидан.

Ту паҳлуи ёри худ нишаста,
Ман паҳлуи хеш баршикаста. *Шоҳин*

**паҳлу гузоштан** дур шудан, канора гирифтан.

Ҳар бор гуфтай, ки зи паҳлуи ман бирав!
Рафтем ин, ки аз туву паҳлу гузоштем. *Хисрави Деҳлавӣ*

**паҳлу задан** баробарӣ кардан, ҳампоягӣ кардан.

Ба санги хора нони аҳли давлат мезанад паҳлу,
Гадо пайваста бо лабҳои хунолуд меояд. *Сайидо*
Мезанад паҳлу кулоҳи ман ба тоҷи хисравӣ,
Соғари Ҷам косаи дасти гадо бошад маро. *Сайидо*

**паҳлу кардан** гурехтан, канора гирифтан.

Шаҳ озарми ӯ беҳ, ки яксӯ кунад,
Қ-аз он паҳлавон пил паҳлу кунад. *Низомӣ*

**паҳлу кашидан** рост шудан, қад кашидан.

Гаҳ ҳамчу бунафша зад ду зону,
Гаҳ сабзасифат кашид паҳлу. *Шоҳин*

**паҳлу ниҳодан** а) хобидан, дароз кашидан.

Ҷомаҳои нафис пӯшидӣ ва паҳлу ҷуз дар ҳарир наниҳодӣ. *«Хористон»*

б) такья кардан ба чизе ва касе, дар ҳимояи касе будан.

Ниҳӣ паҳлу ба марди кордоне,
Миёни кордонон паҳлавоне. *Ҷомӣ*

**паҳлу сондан** (ё **судан**) баробарӣ кардан, баробар омадан; **паҳлу тиҳӣ кардан** канора кардан, дурӣ ихтиёр кардан, иҷтиноб варзидан.

Ту ба сад талтиф пандаш медиҳӣ,
Ӯ зи пандат мекунад паҳлу тиҳӣ. *Румӣ*

Аз дӯсти озурда ва қарини ранҷдида паҳлу тиҳӣ кардан ба саломат наздиктар аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**паҳлу тофтан** дур шудан, канораҷӯӣ кардан.

Ба паҳлуи худ ин дилро наёбӣ,
Чӣ бошад, гар зи худ паҳлу матобӣ. *Ҷомӣ*

**паҳлу хаста кардан** ранҷ бурдан, заҳмат кашидан.

То наёмӯзӣ, агар паҳлу нахоҳӣ хаста кард,
Бо хирадмандон нашояд ҷустанат ҳампаҳлуӣ. *Носири Хисрав*

**паҳлу хӯрдан** а) садама дидан, озор кашидан, лат хӯрдан.

Ба роҳе чун кунам ҷунбиш паи ком,
Қи сад паҳлу хӯрад табъам ба ҳар гом. *Нозим*

б) истифода намудан, фоида бурдан.

Оҳам аз таънаи дил ҳеҷ набоҷид ба хеш,
Ришта фарбеҳ нашуд аз хӯрдани паҳлуи чароғ. *Бедил*

**паҳлу аз паҳлу нигаҳ доштан** дур истодан, наздик нашудан.

Ту, эй паҳлавон, к-омадӣ сӯи ман,
Нигаҳ дор паҳлу зи паҳлуи ман. *Низомӣ*

**паҳлу ба хок ниҳодан** мурдан.

Наздик шуд, ки афтаму паҳлу ниҳам ба хок,
Қ-аз оби дида хонаи ман дар нишаст шуд. *Мушфиқӣ*

**аз паҳлуи** *касе* **коре кардан** бо мадад ва ёрии касе чизе кардан.

Дидаам, гавҳар ба домон рехт аз паҳлуи ашк,
Абр доим ревиш аз паҳлуи дарьё мекунад.*

**аз паҳлуи** *касе* **шикам пур кардан** аз касе истифода намудан, аз меҳнати касе баҳраманд шудан.

Бимурд аз тиҳидастӣ озодмард,
Зи паҳлуи мискин шикам пур накард. *Саъдӣ*

**аз паҳлуи худ хӯрдан** а) ғам хӯрдан; б) **аз сармояи худ хӯрдан**, сармояи худро сарф кардан; *маҷ.* сари худро хӯрдан, сабаби ҳалоки худ гардидан.

Набошӣ бас эмин ба бозуи хеш,
Хӯрад гови нодон зи паҳлуи хеш. *Фирдавсӣ*
Бадхоҳи давлати ту зи паҳлуи худ хӯрад,
Ҳамчун саге, ки ӯ хӯрад аз устухони хеш. *Муиззӣ*

**ба паҳлу гирифтан** оғӯш кардан, ба канор гирифтан.

Афсӯс, ки аз ғами ту мурдам,
Нагрифта туро даме ба паҳлу. *Васлӣ*

**ба паҳлуи ноз хобидан** дар камоли осудагӣ будан, роҳат ва истиғно доштан.

Туро тира шаб кай намояд дароз,
Қи хусбӣ зи паҳлу ба паҳлуи ноз. *Саъдӣ*

**ПАҲЛУДОР** پهلودار 1. манфиатрасон; мададгор, ёридиҳанда.

Рӯзгорест зи абнои замон ғайри сухан
Ҳеҷ касро нашунидам, ки бувад паҳлудор. *Зуҳурӣ*

2. пойдор, устувор.

Ғам басеро карда соҳибдастгоҳ,
Пушти кас бар айш паҳлудор нест. *Зуҳурӣ*

◇ **ҳарфи паҳлудор** гапи киноёмез ва ё истеҳзоомез.

Маро ҳаргиз набошад шиква аз банди қабои ӯ,
Ба хотир сад гиреҳ аз ҳарфи паҳлудор меояд. *Сайидо*

**ПАҲЛУЗАН** پهلوزن паҳлусой, касе, ки даъвои баробарӣ ва ҳампоягӣ мекунад.

В-агар низ паҳлузанеро бикушт,
Аз ӯ беҳтареро қавӣ кард пушт. *Низомӣ*

**ПАҲЛУНИШИН** پهلونشين мусоҳиб, ҳамдам, ёр, рафиқ.

Сайидо, хубон гиреҳ аз кори ман накшудаанд,
Гарчи чун банди қабо паҳлунишинам кардаанд. *Сайидо*

**ПАҲЛУСОЙ** پهلوساى баробарикунанда; **паҳлусой омадан** баробарӣ карда тавонистан, баробар шуда тавонистан.

Масой бо ман паҳлу ба аблаҳӣ чандин,
Қи нек н-ояд бо пил пашша паҳлусой. *Сӯзанӣ*

**ПАҲЛУШИКОФ** پهلوشكاف даррандаи паҳлу, шикофандаи паҳлу (сифати теғ ва шамшер).

Чу фардо алам баркашад бар масоф,
Хӯрад шарбати теғи паҳлушикоф. *Низомӣ*

**ПАҲЛУ** پهلو *ниг.* **паҳлу.**

**ПАҲН** پهن васеъ, фарох, кушода.

Ва дигар чу гетӣ надорад даранг,
Сарои сипанҷӣ чи паҳну чи танг. *Фирдавсӣ*

**паҳни дарьё** дарьёи сербар, паҳновар, баҳр.

Агар чун дилат паҳн дарьёстӣ,
Зи дарьё гуҳармавҷ бархостӣ. *Фирдавсӣ*

**пахн дашт** дашти васеъ, саҳрои паҳновар.

Дигар гуфт, чун лашкарат бозгашт,
Ту танҳо бимонӣ дар ин пахн дашт. *Фирдавсӣ*

Зи ҷон ҳар чӣ ҷунбад дар ин пахн дашт,
Ба таскини марғаш бувад бозгашт. *Ҷомӣ*

**пахн кардан** а) густурдан, андохтан, вазъ кардан; б) ниҳодан, гузоштан.

Аз меваҳо ба пахлуи худ пахн кардаам,
Гоҳе зи туршу гоҳ зи ширину нордон. *Сайидо*

◇ **гӯш пахн кардан** (*ё* **кушодан**) бо диққат гӯш кардан.

Бад-ӯ гуфт Гударз: Боз ор ҳуш,
Сухан бишнаву пахн бикшой гӯш. *Фирдавсӣ*

Дӯшам зи булбуле чӣ хуш омад, ки месуруд,
*Гул гӯш пахн карда зи шохи дарахти хеш. Ҳофиз*

**ПАҲНА** I پهنه арса, соҳат, майдон.

Сар андар роҳи мулке неҳ, ки ҳар соат ҳамебошӣ
Ту ҳамчун гӯй саргардону раҳ чун пахна бепаҳно.
*Саноӣ*

Рафт он моҳӣ, раҳи дарьё гирифт,
Роҳи дуру паҳнаи паҳно гирифт. *Румӣ*

**паҳнаи корзор** арсаи ҷанг, майдони муҳориба.

**ПАҲНА** II پهنه кафчае, ки бо он гӯй бозӣ мекунанд, чӯбдасти кафчадор барои гӯйбозӣ (тӯббозӣ), навъе аз чавгон.

Ҳунар намояд чандон ки чашм хира шавад,
Ба тиру найзаю зӯбину паҳнаю чавгон. *Фаррухӣ*

**ПАҲНГАШТА** پهن گشته **1.** паҳнгардида, паҳншуда; **2.** пачақшуда.

Саре бетану паҳнгашта ба гурз,
Тане бе сар афканда бар хок бурз.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПАҲНГӮШ** پهن گوش дорои гӯши пахн, гӯшкалон.

**ПАҲНДӮШ** پهن دوش чорпаҳлу, шонапахн.

Марде буд... некурӯй, баландбинӣ, паҳндӯши кӯтоҳрон. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПАҲНО** پهنا **1.** арз, бар, пахнӣ; *муқобили* **тӯл 1.**

Бидонад заминро, ки пасту баланд,
Дарозош чанд асту паҳнош чанд. *Низомӣ*

Як ҷуфт бисот ёфтанд: Сесад раш дар шаст раш дарозиё ва паҳнои он. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** вусъат, васеӣ; *маҷ.* бузургӣ, азамат.

Яке қатра борон зи абре чакид,
Хиҷил шуд, чу паҳнои дарьё бидид. *Саъдӣ*

◇ **паҳнои умр** кушодаахволӣ, фарохӣ ва хубии ҳаёт.

Мо ба паҳнои умр афзудем,
Хизр агар саъй дар дарозӣ кард. *Зуҳурӣ*

**паҳно кардан** ҳамвор намудан.

Замин он ки болост, паҳно кунам,
Бад-он дашти беоб дарьё кунам. *Фирдавсӣ*

Заминро зи хун ранги дебо кунам,
Зи болои бадхоҳ паҳно кунам. *Фирдавсӣ*

**ПАҲНОВАР** پهناور ариз, бисьёр васеъ, сербар.

Чу кӯдак ба дасти шиновар-бар аст,
Натарсад в-агар Даҷла паҳновар аст. *Саъдӣ*

Об бас тез буду паҳновар,
Хирси мискин дар об шуд музтар. *Ҷомӣ*

**ПАҲНОНА** پهنانه маймун, бӯзина.

Агар абрӯш чин орад, сазад, гар рӯи ман бинад,
Ки рухсорам пур аз чин аст, чун рухсори паҳнона.
*Кисоӣ*

**ПАҲНСИНА** پهن سينه дорои синаи фарох.

**ПАҲНШОНА** پهن شانه паҳндӯш, паҳнкитф, чорпаҳлу.

**ПАҲ-ПАҲ** پهپه **1.** *калимаи нидо* офарин, таҳсин, зеҳ.

Роич... дар хондани шеър тарзи аҷибе дошт ва вақти таҳсини шеъри худ мегуфт: Паҳ-паҳ!
*«Хизонаи омира»*

**паҳ-паҳ задан** таҳсину офарин кардан.

Рӯҳониён чу бинанд абкори фикри ман,
Паҳ-паҳ *зананд бар ваю номи худо баранд.*
*Камоли Исмоил*

**2.** калимаест, ки дар мавриди кароҳат аз чизе, ки дил беҷо мекунад, гуфта мешавад.

Олимхоҷа бинию даҳонро бо остин маҳкам гирифтанд ва фарьёду фиғон мекарданд: Паҳ-паҳ, бадбӯ буда, мағзи сарамро шӯронид. *Садри Зиё*

**ПАҲР** *ҳ.* پهر як ҳисса аз чор ҳиссаи рӯз ва ё шаб, ҳаштьяки шабонарӯз, се соат.

Чу паҳре зи тира шаб андар чамид,
Ки он ном дар пеши яздон ҳамид. *Фирдавсӣ*

Як паҳр аз шаб гузашта буд, ки аршошьёнӣ ин хабар шунид. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАҲРА** پهره посбонӣ, муҳофизат.

Ильёсхон, ки доязодаи подшоҳ буд, дар он шаб навбати паҳраи ӯ буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПАҲРАДОР** پهره دار посдор, муҳофизаткунанда.

Халил аз бими он зинҳорхорон,
Мураттаб дошт ҷамъе паҳрадорон. *Низорӣ*

Пиёдаҳои паҳрадор бар эшон ҳамла оварда ба қатл мерасониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПЕ** پ номи ҳарфи сеюми алифбои арабии тоҷикӣ (پ).

Ин ҳарф махсуси забони форсию тоҷикӣ буда, дар забони арабӣ вуҷуд надорад ва онро бои форсӣ низ меноманд. Дар дастнависҳои қадим ба ҷои **п—б** ва дар шаклҳои муарраби калимаҳои тоҷикӣ-форсӣ **ф** ё **б** навишта мешавад (мас. пил—фил, порс—форс, подшоҳ—бодшоҳ ва ғ.). Дар ҳисоби ҷумалу абҷад бо **б** баробар буда шумораи 2-ро ифода мекунад.

**ПЕРАҲАН** پيرهن *ниг.* **пероҳан.**

**ПЕРАҲАНПӮШ** پيرهن پوش куртапӯш.

Ҳар як чу ҳубоб пераҳанпӯш,
Гирдобсифат даруна пурҷӯш. *Файзӣ*

**ПЕРАҲАНЧОК||ПИРАҲАНЧОК** پيرهن چاک пераҳандарида, куртадарида; *маҷ.* ранҷдида, ошуфта.

Ки бошад пераҳанчоке зи ушшоқ,
Ба шабҳои ҷудоӣ нотавоне. *Мушфиқӣ*

**перо(й)||пиро(й)** پيرا(ی) *асоси замони ҳозираи* **перостан||пиростан.**

**ПЕРО(Й)||ПИРО(Й)** پيرا(ی) зеб, зинат, ороиш; **перо шудан** зинат ёфтан, ороста гаштан.

Меъда пур гашт, киса перо шуд,
Қиса болиду махзаноро шуд. *Бедил*

**ПЕРОИШ** پیرایش зеб додан, зинат додан, ороиш.

Набинанд пероиши якдигар
Магар муддати даъвӣ ояд ба сар. *Низомӣ*

Расулон мабҳуту мадҳуш дар ороиши он базм ва пероиши он маҷлис бимонданд.
*«Тарҷимаи Яминӣ»*

**перой** پیرای *ниг.* **перо(й).**

**ПЕРОЙ** پیرای *ниг.* **перо(й).**

**ПЕРОМАН||ПЕРОМУН** پیرامن||پیرامون гирд, гирдогирд, атроф, гирду пеш.

Лашкар перомуни шаҳр фаро гирифт ва ба дарҳои шористон ҷанг оғоз карданд. *«Таърихи Систон»*

Гулпераҳано, бе ту равам чун ба гулистон,
Мақсуд зи перомани гул бӯи ту дорам. *Мушфиқӣ*

**пероман нишастан** гирд нишастан, давра нишастан, ҳалқа карда нишастан.

Ҷамъеро дидам пероман нишаста, эшон аз сари талаттуф ба ман сухан кард. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **перомуни** *чизе* **гаштан** аз паи чизе шудан, аз чизе даст накашидан.

Лутфӣ ... аз сару савдои мубоҳиса даргузашт, дигар перомуни ҷавоби суол нагашт. *Садри Зиё*

**ПЕРОР** پیرار соли пеш аз порсол, перорсол, пеш аз соли гузашта.

Ҳаргиз наёмадасту наёяд гузашта боз,
Бар қавли ман гуво бас перору пори ман.
*Носири Хисрав*

Боз бар ёд медиҳад дилро
Шодии пору ишрати перор. *Убайди Зоконӣ*

**ПЕРОРИН** پیرارین перорсола, ду сол пешина.

Мири порину мири перорин
Ҳама баттолу мо ҳамон таббол. *Саъдӣ*

**ПЕРОСТА||ПИРОСТА** پیراسته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **перостан||пиростан; 2.** озода, зебо.

Агарчи Ҷарир аст пероста,
Аз ин анҷуман мар-туро хоста. *Фирдавсӣ*

**ПЕРОСТАГӢ** پیراستگی оростагӣ, мураттабӣ, зебоӣ.

Перостагии нӯҳ чаманро,
Дар гул бигирифтаам суханро. *Файзӣ*

**ПЕРОСТАН||ПИРОСТАН** پیراستن **1.** кам кардан, қайчӣ задан ва буридани чизе барои ороиш; оростан, ороиш додан, зебу зинат додан.

Ҳама пушти пилон биёростанд,
Ба дебои румӣ биперостанд. *Фирдавсӣ*

**2.** мураттаб гардонидан, ба тартиб андохтан.

Аз баҳри худо, зулф маперой, ки моро
Шаб нест, ки сад арбада бо боди сабо нест. *Ҳофиз*

Худ ту омода бувӣ в-ороста
Ҷанги ӯро хештан пероста. *Рӯдакӣ*

**3.** руфӯ кардан, ямоқ кардан, порадӯзӣ намудан.

Кӯҳан хирқаи хеш перостан,
Беҳ аз ҷомаи орият хостан. *Саъдӣ*

Шармам аз хирқаи олудаи худ меояд,
Ки бар ӯ васла ба сад шаъбада перостаам. *Ҳофиз*

**4.** зидудан, пок кардан, тоза намудан.

Ҳама ростӣ бояд оростан,
Зи каҷжӣ дили хеш перостан. *Фирдавсӣ*

Як оҳу, ки аз як дурӯғ оядо,
Ба сад рост гуфтан наперояд. *Абӯшакури Балхӣ*

**5.** сайқал кардан; **6.** *маҷ.* танбеҳ кардан, сиёсат кардан.

Ҳамедун дояро лахте биперой,
Ба бодафроҳ бар ҳолаш мабахшой.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПЕРОЯ||ПИРОЯ** پیرایه **1.** зебу зинат, ороиш.

Чокарпешаро перояи бузургтар ростист.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ишқи ту дар дил никӯ перояест,
Дидаро дидори ту сармояест. *Анварӣ*

Аз ту перояи сухан нав шуд,
Оби назми ту сӯзи Хисрав шуд. *Мушфиқӣ*

**2.** зевар, асбоби зинат ва ороиш.

Сандуқе пеши ӯ бениҳод ва сари он бикушод, ҷумла перояи занон буд. *Авфӣ*

**пероя бастан** а) зинат додан, оростан бо зевар.

Зи ҳар нусха бардоштам моёҳо,
Бар ӯ бастам аз назм пероёҳо. *Низомӣ*

Арӯси маҷлиси мо худ ҳамеша дил мебурд,
Алалхусус, ки перояе бар ӯ бастанд. *Саъдӣ*

б) *маҷ.* ба назм даровардани сухан, манзума сохтан.

Бастам ба ҳазор пухтахомӣ
Перояи Хисраву Низомӣ. *Шоҳин*

**пероя додан** зинат додан, ороиш додан.

Чу Ширин боздид он духтаронро,
Зи маҳ пероя медод ахтаронро. *Низомӣ*

**ПЕРОЯБАНД** پیرایه‌بند ороишгар, зинатдиҳанда.

Сел дар иқлими мо пероябанди хона аст,
Рахна монанди қафас ороиши кошона аст.
*Абутолиби Калим*

**ПЕРОЯГАР** پیرایه‌گر ороишгар, зинатдиҳанда.

Перояграи парандпӯшон,
Сармоядеҳи шакарфурӯшон. *Низомӣ*

**ПЕРОЯДЕҲ** پیرایه‌ده зинатдиҳанда, ороишгар.

Равшанкуни осмон ба анҷум,
Перодеҳи замин ба мардум. *Низомӣ*

**ПЕРОЯПӮШ** پیرایه‌پوش худро ородиҳанда.

Никӯрӯ, ки зевар набандад ба дӯш,
Басе беҳтар аз зишти перояпӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПЕРОЯСАНҶ** پیرایه‌سنج зеварсанҷ, он кӣ зевар месанҷад, он кӣ зевар бармекашад; **перояcанҷ гаштан** зевар додан, зевар ва чизҳои қиматбаҳо бахшидан.

Ҷаҳондор к-он дид, бикшод ганҷ,
Ба хирворҳо гашт перояcанҷ. *Низомӣ*

**ПЕРОҲАН||ПИРОҲАН||ПЕРАҲАН||ПИРАҲАН** پیراهن||پیرهن курта, либоси таҳи яккабата.

Агар бошгуна бувад пераҳан,
Бувад ҳоҷати баркашидан зи тан. *Рӯдакӣ*

◇ **пероҳани гул** *киноя аз* барги гул.

Буд садпора чу пероҳани гул пардаи дил,
Ки ба хори суманаш боз ба ҳам дӯхта шуд. *Исмат*

**пероҳани гӯр** *киноя аз* кафан.

Гар ҳама мамлакату моли ҷаҳон ҷамъ кунем,
Лек ҷуз пераҳани гӯр зи дунъё набарем. *Хоқонӣ*

**пероҳани коғазӣ** (*ё* **коғазин**) а) рӯшноии субҳ ва шиои офтоб; б) *киноя аз* додхоҳӣ, ки дар замони қадим шахси зулмдида барои маълум намудани мазлумии худ либоси коғазӣ пӯшида ба додхоҳӣ назди додрас мерафтааст.

То ки дасти қадар аз дасти ту бирбуд қалам,
Коғазин пераҳан аз дасти қадар бод бадар. *Хоқонӣ*

**пероҳани Юсуф** ишора ба яке аз воқеаҳои афсонаи Юсуфи Канъонӣ, ки бародаронаш аз ҳасад ӯро ба чоҳ андохта, бо баҳонаи он, ки гӯё ӯро гург хӯрдааст, куртаи порашудаашро ба хун олуда ба падараш Яъқуб расониданд.

Гар ба хокам гузарад Юсуфи гулпираҳанам,
Бӯи пероҳани Юсуф шунаванд аз кафанам. *Ҳилолӣ*

**пероҳан даридан** *ниг.* **пероҳан қабо кардан.**

Пераҳане гар бидарад з-иштиёқ
Домани афваш ба гунаҳ бармапӯш. *Саъдӣ*

**пероҳан чок кардан** (*ё* **сохтан, задан**) *ниг.* **пероҳан қабо кардан.**

То рухат дидаст гул дар боғ, эй сарви равон,
Бар тани худ чок месозад зи хиҷлат пераҳан. *Ҳофиз*

Эй сабо, бархезу тарки тӯшаю дамсоз гир,
Чок зан пероҳану танҳо раҳи Шероз гир. *Исмат*

Ҳама әвроқи ӯ зи шавқи сухан
Пераҳан чок карда то доман. *Мушфиқӣ*

**пероҳан қабо кардан** (*ё* **сохтан**) куртаро пора кардан, куртаро чок кардан; *киноя аз* гирьяву фиғон.

То магар васли ту як шаб васлаи корам шавад,
Дар фироқат пераҳанро сохтам бар тан қабо. *Салмони Соваҷӣ*

Пероҳани хештан қабо кард,
Дар домани дашту кӯҳ ҷо кард. *Шоҳин*

**пероҳани ҷон даридан** *киноя аз* худро ҳалок намудан.

Чӣ кунам, даст надорам ба гиребони аҷал,
То ба тан дар ғами ту пераҳани ҷон бидарам. *Саъдӣ*

**ба** (*ё* **дар**) **пероҳан нагунҷидан** (*ё* **нағунҷидан**) *киноя аз* изҳори шодии бисьёр кардан.

Парда бардору бараҳна гӯ, ки ман
Менагунҷам бо санам дар пераҳан. *Румӣ*

Ҳазрати охунд... аз ғояти шодӣ дар пераҳани худ нағунҷиданд. *Садри Зиё*

**пероҳани ҳаёти** *касе* **даридан** *киноя аз* бар бод рафтани ҳаёт, ба дами ҳалокат расидан.

Сарриштаи умедам аз дасти ғам гусаста,
Пероҳани ҳаётам бар тан дарида бе ту. *Сайидо*

**пероҳани танг пора беҳтар** *зарб.* чизе, ки бад аст, набуданаш беҳтар.

Мегуфт, ки: Танг буд дар бар,
Пероҳани танг пора беҳтар. *Ҳилолӣ*

**ПЕРӮЗ** پیروز *ниг.* **пирӯз.**

**ПЕРӮЗӢ** پیروزی *ниг.* **пирӯзӣ.**

**ПЕС** پیس **1.** номи касалие, ки дар бадани инсон ва ҳайвон пайдо мешавад; барас; **2.** гирифтори касалии барас.

Дар мулки ту басанда накарданд бандагӣ
Намруди пашшахӯрдаву Фиръавни песи ланг. *Сӯзанӣ*

Дар миёни он килоб саге буд пес, ки ҷуръати зиёдат мекард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ПЕСА** پیسه **1.** сиёҳу сафеди омехта ба ҳам, ало, аблақ, дуранга, мошубиринҷ.

Даври ҷавонӣ гузашт, мӯи сияҳ песа гашт,
Барқи ямонӣ биҷаст, гард бимонд аз баҳор. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* дурӯя, мунофиқ.

Бузургон, ки аз тухмаи Висаанд,
Дурӯянду бо ҳар касе песаанд. *Фирдавсӣ*

**ПЕХОЛ**||**ПАЙХОЛ** پیخال пасафкандаи паррандагон, саргини мурғон.

Иттифоқан ғалевоче аз ҳаво пехол кард ва дар даҳони шайх афтод. *«Хизонаи омира»*

**ПЕХТАН** پیختن печидан, печондан, тофтан.

Ҷуз оби ду дида менашӯяд
Гарде, ки замона бар рухам бехт,
Чун ҳаст замона сифлапарвар,
Қай дасти замона бартавон пехт. *Қозӣ Рукниддин*

**ПЕЧ** پیچ хамидагии чизе, каҷӣ, печидагӣ, тоб, чин.

То бувад дар ду зулфи хубон печ,
В-андарон печ сад ҳазор шикан... *Фаррухӣ*

Пинҳон дили шикастаи Шоҳини хастаро
Дар печи зулф бурдану бастан гуноҳи кист. *Шоҳин*

**печ-печ** а) печ дар печ, хам дар хам, пуршикан, пурпеч.

На андеша аз кас, на ҳоҷат ба ҳеҷ,
Чу зулфи арӯсон раҳаш печ-печ. *Саъдӣ*

Эй турраи ту хам-хаму гесӯ гиреҳ-гиреҳ,
В-аз ҷаъди печ-печи ту ҳар мӯ гиреҳ-гиреҳ.*

б) *маҷ.* музтариб, парешон.

Шаҳ аз гуфти он марди донишбасеҷ
Фурӯ монд бар ҷони худ печ-печ. *Низомӣ*

**печу хам** шикан, тоб, ҳалқа; *маҷ.* ранҷу азоб.

Гирифторем дар печу хами ӯ,
Раҳидан чун тавонем аз дами ӯ. *Ҷомӣ*

**печ бар печ** хам дар хам, печутоб, печ дар печ; *маҷ.* пурмашаққат.

Раҳе печ бар печи торики танг,
Ҳама роҳ пурхору пурхора санг. *Низомӣ*

**печ дар** (*ё* **андар**) **печ** печопеч, печ-печ, хам бар хам, пуршикан.

Эй ваъдаи фардои ту печ андар печ,
Охир ғами ҳиҷрони ту чанд андар чанд? *Манучеҳрӣ*

Пой мекӯфт бо ҳазор шикан
Печ дар печтар зи тоби расан. *Низомӣ*

**печ андохтан** печондан, гиреҳ андохтан; **печ додан** печондан, печонидан, тоб додан.

Нарина набудаш чу фарзанд ҳеҷ,
Ба таълим гӯши маро дод печ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**печ хӯрдан** печидан, печу тоб хӯрдан.

**ПЕЧА**||**ПИЧА** پیچه **1.** зулф ва кокули пешонӣ; **2.** пешонӣ.

Ба теғ турра бибуррад зи печаи хотун,
Ба гурз паст кунад тоҷ бар сари чепол. *«Сиҳоҳ-ул-фурс»*

**3.** *ниг.* **печак 2.**

**ПЕЧАБАНД**||**ПИЧАБАНД** پیچه‌بند чашмбанди занон, рӯйбанди занон, ки аз мӯй ё аз ёли асп бофта мешавад.

Бипечад дилам, чун зи печа бутам,
Кушояд ба рағми дилам печабанд. *Асҷадӣ*

**ПЕЧАК** پیچک 1. *шакли тасғири* печ; 2. гиёҳест, ки ба набототи дигар печида боло меравад ва як навъи он ашақа (ё лаблоб) ва ё ошиқи печон ном дорад. Бадтаринаш зардпечак аст, ки ба ҳар гиёҳ, ки печад, онро хушк мекунад; 3. як навъ меваи нохӯрданист, ки аз ҷинси харбуза ва ба қадри калонии себ буда зардранги хушбӯи талхмаза аст ва дар миёни полези харбуза мерӯяд ва дастанбӯ низ ном дорад; 4. чизе, ки ресмон ё абрешимро ба он мепечанд, кулӯлаи ресмон ё абрешим.

Ду кас бар сари печаки борики абрешим низоъ доштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПЕЧИДАДАСТ** پیچیده‌دست 1. касе, ки дасти ӯро печидаву тофта бошанд, дастпечида; 2. *маҷ*. нотавон, оҷиз.

Бад-ин сустпоёни печидадаст
Сикандар чӣ лашкар тавонад шикаст? *Низомӣ*

**ПЕЧИДАН** پیچیدن 1. тоб хӯрдан, ҳалқа задан, ба таври ҳалқа гирд шудан.

Шохи шамшоде, ки печидаст нилуфар бад-он,
Сарви озоде, ки дорад рух зи гулбарги таре.
*Ҷомӣ*

Зангӣ шуда аз сиёҳрангӣ,
Печида ба худ чу мӯи зангӣ. *Ҳилолӣ*

2. ҳалқа кардан, печонида гирифтан.

З-ин гулистон сарвқаддеро накардам роми хеш,
Ҳамчу қумрӣ бар гулӯ печидам охир доми хеш.
*Сайидо*

3. лифофа кардан, печонидан (ба даруни чизе).

Моро кас нахоҳад харидан ба ҳеҷ,
Ба девонагӣ дар ҳарирам мапеч. *Саъдӣ*

Печиду ба дасти қосиде дод,
Бо Лайлию қавми ӯ фиристод. *Ҳилолӣ*

4. печутоб хӯрдан; *маҷ*. азоб кашидан, ба дарду алам дучор шудан.

Бипечид Заҳҳоки бедодгар,
Бидарридаш аз бим, гуфтӣ, ҷигар. *Фирдавсӣ*

Бисӯзам, чун туро сӯзон бибинам;
Бипечам, чун туро печон бибинам.
*Фахриддини Гургонӣ*

5. *маҷ*. машғул шудан, андармон шудан.

Бирав, ҷони бобо, дар ихлос печ,
Ки натвонӣ аз халқ барбаст ҳеҷ. *Саъдӣ*

Ба сарриштаи ваҳм дигар мапеч,
Ки ғайр аз сухан дар ҷаҳон нест ҳеҷ. *Бедил*

6. *маҷ*. саргардон шудан, овора гаштан.

Гаҳе бо ашк меҷӯшам, гаҳе бо оҳ мепечам,
Суроғи матлабе дорам, ба чандин роҳ м е п е ч а м.
*Ҷуръати Бухороӣ*

7. *маҷ*. гирифтор шудан, банд шудан.

Он қадар бар яъс печидам, ки уммедам намонд;
Пой то сар як гиреҳ шуд, растаам аз тобҳо. *Бедил*

Сабақ нохонда ҷаҳлам илм гардид,
Хаёлам чун гуҳар дар назм печид. *Ҳозиқ*

8. *маҷ*. часпидан, дарафтодан.

Маҷнун шӯхие аз ӯ чунон дид,
Чун хок ба каҳрабо бипечид. *Шоҳин*

9. *маҷ*. ҳамроҳӣ намудан, рафоқат кардан, наздик шудан; саъю кӯшиш кардан барои наздикӣ ва ҳамсӯҳбатӣ бо касе.

Маҷдулмулк чун дид, ки макоиди ӯ дар соҳибдевон асар нахоҳад кард, дар бародараш Алоуддин печид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Тиҳидаст бар хубрӯён мапеч,
Ки беҳеҷ мардум наярзад ба ҳеҷ. *Саъдӣ*

10. *маҷ*. якҷоя шудан, омехта шудан.

Печидааст хандаву шеван ба якдигар,
Ин нукта аз садои шукуфтан мубарҳан аст. *Соиб*

11. *маҷ*. баланд шудан, паҳн шудан(-и садо).

Маҳӯр, Соиб, фиреби фазл аз аммомаи зоҳид,
Ки дар гунбад зи бемағзӣ садо бисьёр мепечад.
*Соиб*

Садоест печида дар коинот,
Ки пур карда аз шавқ зарфи ҷиҳот. *Бедил*

12. *маҷ*. сарпечӣ кардан, саркашӣ намудан.

Кунун аз ту савганд хоҳам яке,
Набояд, ки печӣ зи дод андаке. *Фирдавсӣ*

**ПЕЧИШ** پیچش 1. ҳалқазанӣ, хамӣ ва печу тоб; печидагӣ, шиканҷ, хамидагӣ.

Сайидо, печиши он зулф ба он рух зи чӣ рӯст?
Мӯй бар шӯълаи оташ чу фитад, тоб хӯрад.
*Сайидо*

2. касалии шикам, шикампеч, дарди шикам.

Андар рӯдаҳо печишу боду қурқур падидояд.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

... Қаз ин тухма пурдоғу ранҷему дард,
Шабу рӯз бо печишу боди сард. *Низомӣ*

3. *маҷ*. чигилӣ, бесарунгӣ; душворӣ, сахтӣ.

Чу Кайхисрав он печиши ҷанг дид,
Ҷаҳон бар дили хештан танг дид. *Фирдавсӣ*

Ёре, ки на роҳи худ басеҷад,
Аз печиши кор худ бипечад. *Низомӣ*

◇ **заминро печиш ба ноф барафгандан** *киноя аз* заминро ба ларза даровардан.

Ғиревидани кӯси гардуншикоф
Заминро барафганд печиш ба ноф. *Низомӣ*

**ПЕЧОК** پیچاک печу хам, ҳалқа.

Ману печоки зулфи он бута бедории шабҳо,
Куҷо хуспад касе, к-аш мезанад дар сина ақрабҳо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Зи печоки мори каёникаманд
Бипечид бар худ сипеҳри баланд. *Ҳотифӣ*

**ПЕЧОН** پیچان 1. дар ҳолати печида, ҳалқашуда; *маҷ*. мушавваш, музтариб, беқарор.

Ниҳонӣ зи Судобаи чорагар
Ҳамебуд печону хастаҷигар. *Фирдавсӣ*

Ҳамебинӣ, ки печон ҳамчу морам,
Чӣ гуна саъбу ошуфтаст корам.
*Фахриддини Гургонӣ*

Мо дар талаби зулфи ту чун зулфи ту печон,
Мо дар ҳаваси чашми ту чун чашми ту бемор.
*Саноӣ*

2. *маҷ*. кӯфта, ранҷур, азобу аламкашанда.

Бад-ӯ гуфт: Гӯяд ҷаҳондор шоҳ,
Ки ман сахт печонам аз ранҷи роҳ. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* печ дар печ; **мисраи печон** мисрае, ки мазмунаш печ дар печ аст; мисраи барҷастаи дақиқмазмун.

Мисраи печонам, аз ман, аҳли дониш, бигзаред,
Уқда аз дил во шавад, гар пай ба мазмунам баред.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**печон кардан** а) ба печу тоб даровардан, гардон кардан.

Гар ин найза дар мушт печон кунам,
Сипоҳи туро ҷумла беҷон кунам. *Фирдавсӣ*

б) *маҷ.* мушавваш кардан, музтарибу парешон сохтан.

Ман ӯро ба як санг беҷон кунам,
Дили Золу Рудоба печон кунам. *Фирдавсӣ*

**печон шудан** (**ё гаштан**) а) мубтало ва гирифтор гаштан; мушаввашу музтариб шудан.

Чу беҷора гардию печон шавӣ,
Зи гуфтори ҳарза пушаймон шавӣ. *Фирдавсӣ*

Чу бишнид Баҳром гуфтори ӯй,
Дилаш гашт печон зи кирдори ӯй. *Фирдавсӣ*

б) рӯйгардон шудан, рӯй тофтан, саркаш ва мағрур шудан.

В-агар оз варзему печон шавем,
Падид ояд, он гаҳ ки беҷон шавем. *Фирдавсӣ*

**ПЕЧОПЕЧ** پیچاپیچ **1.** печутоб, печ дар печ, хам дар хам ва бисьёр печдор будан; **2.** *маҷ.* сахтӣ, азоб.

Зи печопечи он шаб гар диҳам шарҳ,
Ду зулфашро ду рух додан тавон тарҳ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**вақти печопеч** ҳангоми сахтӣ.

То бидонӣ, ки вақти печопеч
Ҳеҷ кас мар-туро набошад ҳеҷ. *Саноӣ*

**ПЕЧ-ПЕЧӢ** پیچ پیچی **1.** хамдархамӣ, печдарпечӣ; **2.** *маҷ.* нозу саркашӣ.

Шоҳ чун дид печ-печии ӯ,
Чорагар шуд зи бас басечии ӯ. *Низомӣ*

**ПЕЧУТОБ** پیچ وتاب **1.** хаму шикан, печидагӣ.

Дар чаманҳо бунафша бетоб аст,
То ба зулфи ту печутоб афтод. *Шоҳӣ*

Ба арзи печутоби турраат ҳамдарди занҷирам,
Надорад ҳарфи ман ҷуз дар дили девона таъсире.
*Шоҳин*

**роҳи печутоб** роҳи печ дар печ, роҳи душворгузар.

Ба дасти худ сари зулфи сухан овардаам, Мулҳам,
Нахоҳам по кашид акнун зи роҳи печутоб ин ҷо.
*Мулҳам*

**2.** *маҷ.* изтироб, азоб, ранҷ, алам.

Чу дуди оҳи худ дар печутобам,
Зи рашки он ки афғони ман он ҷост. *Мушфиқӣ*

Бе ту имшаб баски аҳволи харобе доштам,
Аз тиҳиоғӯшии худ печутобе доштам. *Сайидо*

**ПЕШ** پیش **1.** *муқобили* **пас 1.**

Ҳамеронд дар пеш бо Тӯс Гев,
Пас-андар парастандаи ҷанди нев. *Фирдавсӣ*

**пеш-пеш** пешопеш, аз пеш.

Онро, ки пайрави дили равшанзабон бувад,
Аз пеш-пеш машъали давлат равон бувад.
*Муҳсини Таъсир*

**пеш андохтан** аз пеш равон кардан, пеш рондан, аз пеш фиристодан; **2.** муқаддам, қабл, собиқ, даргузашта; аввал, оғоз.

Пеш аз ин бад рӯзгоре доштам, ошиқ шудам,
Рӯзҳо дидам, ки ҷустам рӯзгори пешро.
*Мушфиқӣ*

**ба пеш** а) ба тарафи пеш, ба сӯи пеш; б) аз аввал, аз нахуст.

Шав адабомӯз писарро ба пеш,
К-ӯ чу қавӣ шуд, натавониш беш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пешу пас** а) он чӣ рӯ ба рӯй аст ва он чӣ дар ақиб аст.

Меравӣ чун шамъу ҷамъе аз пасу пешат давон,
Не, ғалат гуфтам, набошад шамъро худ пешу пас.
*Ҳофиз*

б) аввалу охир, оғозу анҷом; *муқ.* **пас 1 (пасу пеш).**

Беҳуда набояд чу шарар ҷашм кушудан,
Гарди адам аст оинаи пешу пас ин ҷо. *Бедил*

**пеш будан** муқаддам будан, пешқадам будан.

Қ-аз ин даст аз ҳама кас беш бошӣ,
Ба ин по аз ҳама кас пеш бошӣ. *Ҳилолӣ*

**3.** оянда.

Гир ки модар кунад аз меҳри хеш
Парвариши зода ба уммеди пеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** бо изофа ё бо изофа ва пешоянд ҳамчун пешоянди номии таркибӣ бо маънои гуногун: **пеши...** а) муқобили ..., *рӯ ба рӯи ...*

Хуш он ки ту нишинию ман пеши рӯи ту,
Созам баҳона баҳри суҷуде намозро. *Ҷомӣ*

б) назди ..., ҳузури ...

Чист ин тезӣ, рақибо, ҳар замонат бо Камол,
Пеши гул, эй боғбон, аз хор беҳтар андалеб.
*Камоли Хуҷандӣ*

Гӯянд, навбате Шақиқи Балхӣ пеши Ҳорун даромад. *Аҳмади Дониш*

◇ **аз пеши худ** худ ба худ, бидуни ёрии каси дигар.

Ҳеҷ кас аз пеши худ чизе нашуд,
Ҳеҷ оҳан ханҷари тезе нашуд.*

**пеш гирифтан** а) ихтиёр кардан, ирода намудан; қабул кардан, пазируфтан; риоя кардан.

Дуруштӣ нагирад хирадманд пеш,
На сустӣ, ки нозил кунад қадри хеш. *Саъдӣ*

Гирифтӣ ба дастур он кор пеш,
Ба он рост кардӣ ҳама кори хеш. *Ҷомӣ*

Муҳре ва забте, ки мо онро ба ҳузур муайян фармудем, дар тамоми мамолик бад-он мӯҷиб пеш гиранд ва аз он таҷовуз нанамоянд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

б) пешгирӣ кардан, чораҷӯӣ намудан.

Ту бинӣ ҳар шикастеро зи ҷое,
Ба ҳар ҷо пеш гирӣ моҷарое. *Ҷомӣ*

**пеш кашидан** пеш овардан, ба миён овардан, манзур кардан.

Нуқлҳои захира пеш кашид,
Нақл мегуфту нуқлаке мечид. *Ҷомӣ*

**пеш намудан** ошкор кардан, зоҳир кардан.

Ба маю мутриби хушнағма шағаф пеш намой,
Қи зи инсофи ту ақтори ҷаҳон пуршағаб аст.
*Анварӣ*

**пеш овардан** ба миён гузоштан, ба пеш мондан.

Маро бо яке аз қавми худ назарест ва чун талаби висоли ӯ кардам, ин шарт пеш овард.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**пеш омадан** а) наздик шудан.

Маҷнун зи хироми ноз хуррам
Пеш омаду гуфт: «Хайра мақдам!» *Ҳилолӣ*

б) *воқеъ шудан, рӯй додан;* дучор гардидан.

Бад-ӯ гуфтам: Эй ёри покизахӯй,
Чӣ дармондагӣ пешат омад? бигӯй! *Саъдӣ*

Аз замини дил намерӯяд гиёҳи хуррамӣ,
Абри раҳматро чӣ пеш омад? баҳоронро чӣ шуд?
*Махфӣ*

**пеш рафтан** а) ба пеш ҳаракат кардан.

Мезад қадамею пеш мерафт,
Мерафт, вале зи хеш мерафт. *Ҳилолӣ*

б) тараққӣ кардан, ривоҷ ёфтан.

Хисраво, тан зану биншин паси кори худ аз он-к
Ҷигарат хун шуду корат пас аз ин пеш нарафт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пеш хондан** назди худ даъват кардан, ҷеғ задан.

Фиристодаи Золро пеш хонд,
Зи ҳар гуна бо ӯ суханҳо биронд. *Фирдавсӣ*

**аз пеш бардоштан** *чизеро* роҳ тоза кардан, монеаро бартараф намудан.

Ба ҳиммат кӯҳро аз пеш бардошт,
Аҷаб санге зи роҳи хеш бардошт. *Ҳилолӣ*

**ПЕША** پیشه **1.** амал, кор, шуғл.

Ба гетӣ беҳ аз ростӣ пеша нест,
Зи каҷӣ батар ҳеҷ андеша нест. *Фирдавсӣ*

Умрест, Сайидо, зи ҳунар даст шустаам,
Шуд муддате, ки гӯшанишинист пешаам. *Сайидо*

**2.** касб, ҳунар, санъат.

Савдогаре буд, ӯро се писар буданд, ки аз пешаи худ парҳез намуда, даст дар моли падар дароз намуданд. *«Нигори дониш»*

Пешае нест дархури ҳолам,
Ки зи иқдоми он ба худ болам. *Бедил*

**пеша доштан** пеш гирифтан, ихтиёр намудан, кореро варзидан.

Агар пеша надорад ҷавру бедод,
Чаро бо дарди ман ӯ ҳаст дилшод.
*Фахриддини Гургонӣ*

**пеша кардан** а) варзидан, амал намудан, ихтиёр намудан.

Чу зинҳор хоҳад, карам пеша кун,
Бибахшову аз макраш андеша кун. *Саъдӣ*

Сухан кам гуфтану андеша кардан
Беҳ аз бисьёргӯӣ пеша кардан. *Ҳилолӣ*

б) омӯхтан, ёд гирифтан; в) одат кунондан.

Офарида мардумон мар-ранҷро,
Пеша карда ҷони ранҷоҳанҷро. *Рӯдакӣ*

**пеша омӯхтан** ҳунар омӯхтан, касб аз худ кардан.

Дар коргаҳи чунин дилафрӯз
Коре куну пешае биёмӯз. *Ҳилолӣ*

Маро пешае биёмӯз, то аз дастранҷи хеш хӯрам.
*Аҳмади Дониш*

**ПЕШАВАР** پیشه‌ور ҳунарманд, санъаткор, косиб, ҳунарпеша.

Ба поён расад кисаи симу зар,
Нагардад тиҳӣ кисаи пешавар. *Саъдӣ*

[Муғулҳо] нуздаҳуми моҳи рабеъулохир шаҳристон биситаданд ва ғайр аз пешаварон тамоматро ба қатл оварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПЕШАЙВОН** پیش‌ایوان айвони пешӣ хона.

**ПЕШАФТОД** پیش‌افتاد қисмат, насиб, пешомад.

Ҳар соат аз миҷгони худ хуни дилам пеш уфтад,
З-ин зормонда бахти ман ин аст пешафтоди ман.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПЕШАҲД||ПЕШЪАҲД** پیش‌عهد пешгузашта, гузашта, пешина.

Гузорандаи достонҳои пеш,
Чунин гӯяд аз пешаҳдони хеш... *Низомӣ*

**ПЕШБИН** پیش‌بین дурандеш, оқибатандеш, доно ва хирадманде, ки ояндаро дарк мекунад.

Чӣ гӯяд кунун мӯбади пешбин?
Чӣ бинанд фарзонагон андар ин? *Фирдавсӣ*

Чист иқбол? Пешбин будан,
Осмон доштан, замин будан. *Бедил*

**ПЕШБИНӢ** پیش‌بینی дурандешӣ, оқибатандешӣ, доноӣ, хирадмандӣ.

Он ҷо ки пешбинӣ бояд, муваффақӣ,
В-он ҷо ки пешдастӣ бояд, музаффарӣ.
*Маъруфии Балхӣ*

Магар аз фикри уқбо бозгардам, то ба хеш оям,
Ки аз худ сахт дур афтодаам аз пешбиниҳо.
*Бедил*

**ПЕШБОЗ** پیش‌باز пешвоз, истиқбол, боздид.

Шабистон ҳама пешбоз омаданд,
Ба дидори ӯ базмсоз омаданд. *Фирдавсӣ*

**дар пешбоз омадан** ба истиқбол баромадан.

Чу шаҳ дид, дар пешбоз омадаш,
Арӯсе чунон дилнавоз омадаш. *Низомӣ*

**ПЕШВО** پیشوا раҳнамо, сардор; муршид.

Дар ин пеша чун пешвои навӣ,
Куҳанпешагонро макун пайравӣ. *Низомӣ*

Ҷунун ба манзили мақсуд раҳнамои ман аст,
Ба ишқ пираҳани чок пешвои ман аст. *Мушфиқӣ*

**ПЕШВОЗ** پیشواز *ниг.* **пешбоз.**

**ПЕШВОӢ** پیشوایی ҳидоят, раҳнамоӣ, сардорӣ, иршод.

Баъд аз ман кори пешвоии уммат аз они хулафои ман бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ПЕШГОҲ||ПЕШГАҲ** پیشگاه||پیشگه **1.** саҳни хона ё айвон; ҷои болонишинӣ, ҷои ифтихорӣ дар ҳар макону маскан, ки дар муқобили пойин аст.

Яке тоқи фирӯза дар пешгоҳ,
Парипайкаре ҳамчу тобанда моҳ. *Хоҷу*

Зи пешгоҳи висоли ту то расад хабаре,
Ниҳодаем сари худ бар остони фироқ. *Шоҳин*

**2.** назд, пеш, бар, ҳузур.

Чун ишқ ба пешгоҳаш омад,
Гӯям, ки чиҳо ба роҳаш омад. *Файзӣ*

**3.** садр; тахт.

Биёроянд он номвар пешгоҳ,
Ба сар барниҳад хисравонӣ кулоҳ. *Фирдавсӣ*

4. садрнишин; одами мӯҳташам; *кинoя аз* подшоҳ.

Чунин гуфт ҷоду, ки ман бегунуҳ,
Чӣ гӯям бад-ин номвар пешгоҳ? *Фирдавсӣ*

5. палос, фарш, гилем, ки дар пешгоҳ меандозанд.

Бидидам ман он хонаи мӯҳташам,
На нах дидам он ҷову не пешгоҳ.
Яке зиғ дидам фиганда дар ӯ,
Намадпорае туркмонӣ сиёҳ. *Маъруфии Балхӣ*

◇ **пешгоҳи нушур** *д.* қиёмат.

**ПЕШГӮЙ** پیش گوی 1. пешакигӯӣ; шарҳдиҳанда, баёнкунанда.

Мар-вафоро табъи маҳмуди ту омад пешгӯй,
Мар-сахоро дасти масъуди ту омад тарҷумон.
*Азрақӣ*

2. аз ғайб гапзананда, фолбин; 3. дурандеш, оқибатандеш; хирадманд.

**ПЕШГӮЙӢ** پیش گویی 1. пешакӣ баён кардан, пешакӣ шарҳ додан.

Хирадро кунад рои ту пешгӯӣ,
Вафоро кунад аҳли ту тарҷумонӣ. *Унсурӣ*

2. ғайбдонӣ, фолбинӣ; 3. дурандешӣ, оқибатандешӣ; хирадмандӣ.

**ПЕШДАНДОН** پیش دندان *ниг.* **пешхӯрд** 1.

**ПЕШДАСТ** پیش دست 1. пешхидмат, пешкор; 2. ноиб; мададгор.

Харобам кард чашми ниммасте,
Ки дорад ҳамчу мижгон пешдасте. *Соиб*

Мирзо ... Шамсиддинро ба ҳаросати Мултон гузошт ва Лангархонро пешдасти ӯ сохта, ба савби Татта муроҷаат намуд. *«Таърихи Фаришта»*

3. забардаст; ғолиб, музаффар.

Бар душманони худ ба хирад пешдаст гашт,
Обои хешро ба ҳунар некном кард.
*Мухтории Ғазнавӣ*

**ПЕШДАСТӢ** پیش دستی бартарӣ, сабқат.

Дурӯя ситоданд дар ҷои ҷанг,
Намуданд дар пешдастӣ даранг. *Низомӣ*

**пешдастӣ кардан** ба коре пеш аз дигаре даст задан.

Маслаҳати мо дар он аст, ки пешдастӣ кунем ва ӯро ба макру ҳилат бигирем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Пеши лашкар омад ва гуфт: То эшон пешдастӣ накунанд, шумо пешдастӣ макунед.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**пешдастӣ овардан** сабқат намудан, пешкорӣ ва пешравӣ намудан, ба коре пештар даст задан.

Бар он хатм шуд рухсати раҳнамун,
Ки шаҳ пешдастӣ наёрад ба хун. *Низомӣ*

**ПЕШДОД** پیش داد пуле, ки пеш аз кор ба муздур ва коргар медоданд, бунак.

Зи бас ҳирси бахшиш накарда суол,
Ба соил диҳад ҷуди ӯ пешдод. *Асҷадӣ*

**ПЕШДОМАН** پیش دامن порчае, ки дар вақти кор ва хӯрокпазӣ аз доман поён мебанданд; **пешдомани оҳангарон** порчаи чарме, ки оҳангарон вақти кор ба рӯи зону паҳн карда мебанданд.

Аз он дирафш Фаридун гирифт оламро,
Ки пешдомани оҳангари Сифоҳон аст. *Наққош*

**ПЕШИН** پیشین 1. пештара, гузашта, собиқ; қадим.

Зи шоҳони пешин касе зинда ҳаст,
Ки бар тахти шоҳӣ тавонад нишаст? *Ҷомӣ*

Ангушти ҳайрат ба дандон газида, аз гуфтаи пешини ман ёд карда, тааҷҷуб менамуд.
*Садри Зиё*

2. аввалин, якӯмин.

Вай пешин касест, ки дар илми фано ва бақо сухан гуфт. *Ҷомӣ*

3. нимрӯзӣ, нисфирӯзӣ, вақти қиёми офтоб, зӯҳр; *муқ.* **пешингоҳ.**

Зи суннат набинӣ дар эшон асар,
Магар хоби пешину нони саҳар. *Саъдӣ*

Гӯянд, Умари Абдулазиз як рӯз то пешин ба кори халқ машғул буд. *Аҳмади Дониш*

**ПЕШИНА** پیشینه 1. *ниг.* **пешин** 1.

Миёни Абӯсуфьён ва Умар бинни Хаттоб адовати пешина буд. *«Таърихи Табарӣ»*

2. *дар шакли ҷамъ* **пешинагон** гузаштагон.

Некбахтон ба ҳикоят ва амсоли пешинагон панд гиранд аз он пеш, ки пасиниён бар воқеаи ӯ масал зананд. *Саъдӣ*

**ПЕШИНГАҲ** پیشین گه *ниг.* **пешингоҳ.**

**ПЕШИНГАҲОН** پیشین گهان *ниг.* **пешингоҳон.**

**ПЕШИНГОҲ||ПЕШИНГАҲ** پیشین گاه||پیشین گه вақти пешин, ҳангоми нимрӯзӣ, вақти зӯҳр; *муқ.* **пешин** 3.

Рафт пешингоҳе аз вайронае
Сӯи бозори Ҳалаб девонае. *Зулолӣ*

**ПЕШИНГОҲОН||ПЕШИНГАҲОН** پیشین گاهان||پیشین گهان *ниг.* **пешингоҳ.**

Зи пешингаҳон то намози дигар
Ба майдон нашуд размсози дигар. *Низомӣ*

**ПЕШИНИЁН** پیشینیان *исми ҷомеъ* гузаштагон, пешгузаштагон.

[Муқаннаъ] ба ғоят зирак буд ва китобҳои бисьёр аз илми пешиниён хонда буд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ба ибрат зи пешиниён ёд кун,
Дил аз ёди пешиниён шод кун. *Ҷомӣ*

**ПЕШКАШ** پیشکش тӯҳфа, бахшиш, ҳадья.

Ҳадьяҳову армуғону пешкаш
Шуд гувоҳи он ки ҳастам бо ту хаш. *Румӣ*

**пешкаш кашидан** ҳадья додан, бахшиш кардан, ҳадья ва тӯҳфа тақдим намудан.

[Шаҳобиддин Муборакшоҳ] тӯи ом кард ва ҳазрати салтанат ва умуми хавотину шоҳзодагон ва умароро пешкашҳои лоиқ кашид.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПЕШКОР** پیشکار 1. пешхидмат, хидматгор.

Бифармуд Рустам, ки то пешкор
Яке ҷома орад бараш пурнигор. *Фирдавсӣ*

Ба деги ҳавас об шуд пеху ҷаз,
Ба гулхан шуда пешкор ошпаз. *Сайидо*

2. мададгор, ёрирасон.

Бахту давлат чу пешкори туанд,
Нусрату фатҳ пешьёри ту бод. *Рӯдакӣ*

**ПЕШКОРА** پیشکاره пешхидмат, хидматгор.

Эй ки маҳ бо камоли хубии хеш
Пеши рӯи ту пешкора бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПЕШМИСРАЪ** پیش‌مصرع мисраи аввали байт.

Ба андак фурсате аз ҳамхаёлон пеш меояд,
Тавонад ҳар кӣ, Соиб, пешмисраъро расонидан. *Соиб*

**ПЕШНИҲОД** پیشنهاد чизе, ки дар маркази хотир бошад, чизе, ки дар мадди назар гирифта шудааст, ният; **пешниҳод сохтан** ният кардан, ирода намудан.

Сардорони Кашмир ... сари фитна доштанд ва аслан итоатро пешниҳод намесохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПЕШОБ** پیشاب бавл, шоша.

**ПЕШОДАСТ** پیشادست нақд.

Ситаду дод ҷуз ба пешодаст
Доварӣ бошаду зиёну шикаст. *Лабибӣ*

**ПЕШОН** I پیشان ниҳоят, охир, нуқтаи интиҳои масофае.

Эй марди гармрав, чӣ равӣ беш аз ин ба пеш,
Чандин марав ба пеш, ки пешон падид нест. *Аттор*

**ПЕШОН** II پیشان пешиниён, гузаштагон.

Он ҳама андешаи пешонҳо
Мешиносад аз бидоят ҷонҳо. *Румӣ*

**ПЕШОНИКУШОДА** پیشانی‌کشاده 1. пешонифарох; 2. *маҷ.* хушфеъл, хушхулқ, чеҳракушод, хушмуомила.

**ПЕШОНӢ** پیشانی 1. мобайни рустангоҳи мӯи сар ва абрӯ, носия, ҷабин.

Арақ аз пешонии вай мерафт, чунон ки замин тар шуда буд. *Аҳмади Дониш*

**пешонии вокарда** ҷабҳаи кушода.

Дидани пешонии вокардаат ҳар субҳгоҳ
Чини ҷавҳар аз ҷабин во мекунад оинаро. *Соиб*

2. *маҷ.* иқбол, саодат, бахт.

З-ин шаб бадар ор кавкабамро,
Пешонии рӯз деҳ шабамро. *Файзӣ*

◇ **пешонӣ кардан** рӯй турш кардан, хашм зоҳир кардан.

Аз висолат чун ба бӯсе қонеъ аст,
Бӯса пешаш ору пешонӣ макун. *Убайди Зоконӣ*

**кушода будани пешонӣ** хандон будан, шукуфон будан.

Гар ғунча гиреҳ дар абру афканд,
Пешонии гул кушода бояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пешонӣ (дар хок) ниҳодан** *киноя аз* саҷда кардан, таъзим кардан.

Боз вақт омад, ки ман сар дар парешонӣ ниҳам,
Рӯи зебо бинаму дар хок пешонӣ ниҳам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пешонӣ судан** саҷда кардан, таъзим кардан.

Ба роҳи ӯ нахустин гом моро саҷда пеш омад,
Ту, эй ҳасрат, қадам мезан, ки мо судем пешонӣ. *Бедил*

**пешонии кор доштан** лаёқати кор доштан, аз ӯҳдаи кор баромадан.

Мушкил, ки кушояд гиреҳ аз риштаи корам,
Абрӯи ту пешонии ин кор надорад. *Соиб*

**пешонии *касе* чин бастан** хашмнок шудан, дар қаҳру ғазаб шудани касе.

Пешонии нози ӯ аз шӯхи нигаҳ чин баст,
Мижгон ба ситам бархост, абрӯ камари кин баст. *Сайидо*

**ПЕШОПЕШ** پیشاپیش пеш-пеш, аз пеш.

Ғусса пешопеши меҳнат, аз қафо маҷнуни ишқ,
Сӯи водии муҳаббат хуш ба сомон меравад. *Махфӣ*

**ПЕШОР** پیشار бавл, шоша.

Пизишк омаду дид пешори шоҳ,
Сун тандурустӣ набуд кори шоҳ. *Фирдавсӣ*

**ПЕШОҲАНГ** پیش‌آهنگ пешрав, пешраванда, пешрави гурӯҳ, пешрави лашкар, қофила ва ғ.

Ало, ё хаймагӣ, хайма фурӯ ҳил,
Ки пешоҳанг берун шуд зи манзил. *Манучеҳрӣ*

Шавҳар пурсид, ки аз куҷо донистӣ, ки он шутур пешоҳанг мешавад ва аз пул мегузарад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ПЕШПЕРО** پیش‌پیرا ороишдиҳандаи ҳикояҳои пешина.

Куҷо пешперои пири куҳан
Ғалат ронда буд аз дурустӣ сухан? *Низомӣ*

**ПЕШПОРА** پیش‌پاره навъе аз ҳалво, ки аз орд, равған ва дӯшоб мепазанд; ҳалвои нарм ва нозук.

Сухан бояд ки пеш орӣ хуш, эро-к
Сухан хуштар басе аз пешпора. *Носири Хисрав*

**ПЕШРАВ** پیش‌رو пеш-пешраванда, пешраванда, пеш-пеши корвон ё гурӯҳ раванда; пешво, раҳнамо.

Агар ба тарафе хидмате бошад ва маро фармуда ояд, то солор ва пешрав бошам ... *«Таърихи Байҳақӣ»*

Пешравам ақл бувад, то ба ҷаҳон
Кард ба ҳикмат чунин мушор маро. *Носири Хисрав*

◇ **пешрави лашкари саҳро** *киноя аз* гӯрхар.

**ПЕШРАС** پیش‌رس меваи пешпазак, мевае, ки пеш аз ҳама меваҳо мепазад.

Ба манзил расид аз ҳама пештар,
Бувад иззати пешрас бештар. *Ҳотифӣ*

Сарҷӯши хаё гулбуни боғи ҳаваси мост,
Сар пеш фикандан самари пешраси мост. *Мӯҳсини Таъсир*

**ПЕШТОҚ** پیش‌طاق равоқ, тоқ, болои меҳробшакли дарвоза.

Фитодаш ногаҳон дар охири роҳ
Назар бар пештоқи суддаи шоҳ. *Нозим*

**ПЕШХЕЗ** پیش‌خیز хидматгор, навкар.

Манам, ки ҷӯши фиғон бар лаби хамӯши ман аст,
Хурӯши маҳшариён пешхези ҷӯши ман аст.
*Толиби Омулӣ*

**ПЕШХИДМАТ** پیش‌خدمت пешкор, хидматгор.

Он оҳуи рамида зи мардум нигоҳи кист?
Ин фитна пешхидмати чашми сиёҳи кист? *Соиб*

**ПЕШХОН I** پیش‌خان дастархоне, ки ба рӯяш хамир завола мекунанд.

Ба рӯи пешхонаш орамида,
Хамираш чун ҷавонони расида. *Сайидо*

**ПЕШХОН II** پیش‌خوان он кӣ ҳасабу насаби шахсеро, ки ба маҷлис даромадааст, ба ҳозирон мегӯяд; муарриф.

Дар халосам рустамиҳо кард ишқ
Пешхони қиссаи ман Бежан аст. *Зуҳурӣ*

**ПЕШХОНА** پیش‌خانه чодир ва асбоби сафари подшоҳон, ки аз пеш мебурданд.

Султон Маҳмуд пешхона ба ҷониби Дакан зада ду-се манзил пеш нишаст. *«Таърихи Фаришта»*

**ПЕШХӮРД** پیش‌خورد **1.** таоми ношитой, таҳтӯл, таоме, ки наҳор бо он мешикананд; **2.** *киноя аз* чизи тасарруфшуда.

Ҷаҳон пешхӯрди ҷавонит бод,
Фузун аз ҳама зиндагонит бод. *Низомӣ*

**ПЕШЪАҲД** پیش‌عهد *ниг.* **пешаҳд.**

**ПЕШЬЁР** پیشیار **1.** мададгор, ёрирасон, ёвар.

Бахту давлат чу пешкори туанд,
Нусрату фатҳ пешьёри ту бод. *Рӯдакӣ*

**2.** пешоб, бавл, шоша.

Аз ниҳеби ту шери гардунро
Об нохӯрда пешьёр гирифт. *Анварӣ*

**ПЕШӢ** پیشی пешравӣ, сабқат; **пешӣ гирифтан** пеш гузаштан, сабқат бурдан.

Шунидам дар айёми Ҳотам, ки буд
Ба хайл-андараш бодпое чу дуд,
Сабосуръате, раъдбонг, адҳаме,
Ки бар барқ пешӣ гирифтӣ ҳаме. *Саъдӣ*

Ба эътиқоди мо, агар касе дар замин мутасарриф бошад, ... ба чаҳор давлат ... пешӣ гирад.
*Аҳмади Дониш*

**ПЕШҚАБЗ||ПЕШҚАБЗА** پیش‌قبض||پیش‌قبضه ханҷаре, ки ба пеши камар мебанданд.

**ПЕШҶАНГ** پیش‌جنگ касе, ки дар сафи аввал ҷанг мекунад; қисме аз лашкар, ки аввалин шуда бо душман ҷанг сар мекунад.

Аз тоҷикия ... пешҷанги лашкари нусрат созем.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ПЕҲ** په *ниг.* **пиҳ.**

**ПЕҲОБА** پیه‌آبه *ниг.* **пиёба.**

**ПИДАР** پدر *ниг.* **падар.**

**ПИДРОМ** پدرام **1.** ороста, пероста, зинатьёфта.

Гул бихандиду боғ шуд пидром,
Эй хушо ин ҷаҳон бад-ин ҳангом. *Фаррухӣ*

**2.** шод, хушдил, хуш, хуррам.

Намонам, ки Кайхисрав аз бахти хеш
Бувад шоду пидром бар тахти хеш. *Фирдавсӣ*

Шаҳо, то бар забони халқ бошад ин масал ҷорӣ,
Ки гардад хурраму пидром мулк аз адлу кишт аз нам! *Сӯзанӣ*

**3.** муборак, фаррух, хуҷаста, хушхосият.

Ҳамебуд, то рӯз Баҳром буд,
Ки Баҳромро он на пидром буд. *Фирдавсӣ*

Куҷо гом зад хинги пидроми ӯ,
Замин ёфт сарсабзӣ аз гоми ӯ. *Низомӣ*

**4.** шодӣ, хушӣ.

Мо ба шодӣ ҳамегӯем: эй руд, бимӯй,
Мо ба пидром ҳамегӯем: эй зер, бинол. *Фаррухӣ*

**5.** саҳеҳ, дуруст, мувофиқ.

Падар гуфт: Раъи ту пидром нест,
Ту хурдӣ, туро разм ҳангом нест. *Асадӣ*

**6.** мунтазам, доимӣ.

... К-ин гунбади бадроми гирдгардон
Шӯрида басе кард кори пидром. *Носири Хисрав*

Навозишгариҳои пидроми ту
Барорад ба ҳафтум фалак номи ту. *Низомӣ*

**ПИДРОМИДАН** پدرامیدن хуррам кардан; хуррам шудан; некӯ шудан, хуб шудан.

*Агарчи роҳ нопидром бошад,*
Бипидромад, чу хушфарҷом бошад.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПИДРУД** پدرود *ниг.* **падруд.**

**ПИЁБА||ПЕҲОБА** پیابه||پیه‌آبه навъе аз шӯрбои оддии иборат аз равғану пиёз, пиёзоба.

Гар пиёба мехӯрӣ, ёдат ба хайр,
Ях барин шуд шӯрбо, юндӣ нашуд. *Савдо*

**ПИЁДА** پیاده **1.** касе, ки бо пои худ роҳ меравад.

Манам ҳамчун пиёда, ту саворӣ,
Зи ранҷи рафтан огоҳӣ надорӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** дар ҳолати пиёдагӣ.

Ҳам акнун туро, эй набарда савор,
Пиёда биёмӯзамат корзор. *Фирдавсӣ*

**пиёдагони ҳоҷ(ч)** ба ҳаҷ равандагон, раҳравони ҳаҷ, онҳое, ки ба ҳаҷ пиёда мераванд.

Пиёдагони ҳоҷ бодияро ба сар бурданд. *Саъдӣ*

**пиёда шудан** аз маркаб фуромадан, пиёда гаштан.

Саворонро бигӯй, то пиёда шаванд ва ба ҳарбгоҳ раванд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гурӯҳе пиёда шуданд аз саманд,
Ба як даст милтиқ, ба дигар каманд. *Сайидо*

**3.** аскари пиёда.

Бисьёр ғаноим ба даст афтод, чунон ки ҳар савореро се ҳазор дирам расид ва пиёдаро ду ҳазор.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Имодулмулк пиёдаҳои шаҳрро берун карда, то лашкари шайх Алиро дар боғот муаттал доштанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**4.** мӯҳраи шоҳмот.

Зулфаш андар ҷавр талқин мекунад,
Рух пиёда, ҳусн фарзин мекунад. *Анварӣ*

5. мулозим, хидматгор.

Чун пиёда(-и) қозӣ омад ин гувоҳ,
Ки ҳамехонад туро то ҳукмгоҳ. *Румӣ*

6. *маҷ*. заиф, оҷиз, суст.

Мулло Абдулло дар ҳаққи ӯ гуфт: Ҳилолӣ ғазалро бад намегӯяд, аммо дар маснавӣ пиёда аст. *«Хизонаи омира»*

7. *маҷ*. бебаҳра, бенасиб, маҳрум.

Бар ҳар чӣ дар замона саворӣ ба некӯӣ,
Ҷуз бар вафову меҳр, к-аз ин ду пиёдаӣ. *Хоқонӣ*

**пиёда будан** бебаҳра будан, бенасиб будан.

Пиёда набошам зи асбоби дониш,
Гар асбоби дунъё фароҳам надорам. *Хоқонӣ*

**пиёда гаштан** а) аз маркаб фуромадан; б) *маҷ*. оҷиз шудан, фурӯ мондан.

Гардид ғами дилаш зиёда,
Ғам гашт савора, ӯ пиёда. *Шоҳин*

**пиёда ниҳодан** забун доштан, оҷиз намудан.

Пиёда ниҳода рухаш моҳро,
Фарас тарҳ карда басе шоҳро. *Низомӣ*

**ПИЁДАГӢ** پیادگی **1.** пиёда будан; *ниг.* **пиёда** 1; **2.** *маҷ*. бечорагӣ, оҷизӣ.

Ту моро, гар пиёдаам, маникӯҳ
Ки моро аз пиёдагӣ гила нест. *Анварӣ*

**ПИЁЗ** پیاز навъе аз рустании сабзавотӣ, ки бех ва инчунин барги тозаи он дар таом истеъмол мекунанд.

Он ки чун писта дидамаш ҳама мағз,
Пӯст бар пӯст буд ҳамчу пиёз. *Саъдӣ*

**пиёзи ансул** пиёзи даштӣ, пиёзи кӯҳӣ, пиёзи саҳроӣ; ◇ **бун нагирифтани пиёзи** *касе киноя аз* натиҷа надодани кӯшиш ва ҷидду ҷаҳди касе.

Пиёзи некии ман ҳеҷ гуна бун нагирифт,
Бад-ин сазад, ки бикӯбанд сар чу сир моро. *Сӯзанӣ*

**аз нархи пиёз хабар додан** сазои кори зиштро додан, ҷазо додан барои кори бад.

Чу сир кӯфта дорад сари ситампеша,
Хабар диҳад ситамандешро зи нархи пиёз. *Сӯзанӣ*

**ПИЁЗАКӢ** پیازکی: **лаъли пиёзакӣ** лаъли сурхи қиматдоре, ки аз Пиёзак ном мавзее ҳосил мешудааст.

Лаъли пиёзакӣ рухи ту буду зард гашт,
Ашкам зи дарди ӯст чу лаъли пиёзакӣ. *«Луғати фурс»*

**ПИЁЗӢ** پیازی мансуб ба пиёз; ◇ **ашки пиёзӣ** ашки сӯзишнок.

То чашми ту оростаи сурмаи ноз аст,
Аз дидаи ушшоқ диҳад ашки пиёзӣ. *Алии Хуросонӣ*

**ПИЁЛА** *ю.* پیاله **1.** қадаҳ, ҷоми май, косаи хурди шаробхӯрӣ; зарфи хурд, ки бо он моддаи моеъро мехӯранд.

Чун ранги шароб аз пиёла гардад,
Ранги рухат аз пушти даст пайдо. *Рӯдакӣ*

[Ҳазрати охунд] ғӯлунгу санҷиду мавиз ва амсоли он ҳар чиз, ки ба дасташон афтод, ба даруни пиёлаи чой андохта, чои ширин, яъне қандчой гуфта, ба аҳли маҷлис медоданд. *Садри Зиё*

**2.** *маҷ*. май, шаробе, ки аз пиёла менӯшанд.

Безорам аз пиёла в-аз арғавону лола,
Мову хурӯшу нола, кунҷе гирифта танҳо. *Кисоӣ*
Сарам хуш аступ ба бонги баланд мегӯям,
Ки ман насими ҳаёт аз пиёла меҷӯям. *Ҳофиз*

**пиёла кашидан** пиёла гардондан, май хӯрдан.

Баҳор рафту ба гулбонги булбулони чаман
Пиёлае накашидем дар ҳавои хуше. *Урфӣ*

**пиёла нӯшидан** май хӯрдан.

Ҳаво хуморшикан, гул пиёлагардон аст,
Пиёла нӯшу маяндеш аз хумор имрӯз. *Соиб*

**пиёла паймудан** май хӯрдан.

Сӯфӣ, пиёла паймо, обид, қароба пур кун!
Эй кӯтаҳостинон, то кай дарозддастӣ? *Ҳофиз*

◇ **пиёла дар таҳи нохун ниҳуфтан** *киноя аз* барои фиреб изҳори тақводорӣ кардан.

Музаввирон, ки ба инкори бода масти ҷиdоланд,
Ниҳуфта дар таҳи нохун пиёла ҳамчу ҳилоланд. *Офарин*

**ПИЁЛАГАРДОН** پیاله‌گردان соқӣ, майкаш; шаробхӯр.

Ҳаво хуморшикан, гул пиёлагардон аст,
Пиёла нӯшу маяндеш аз хумор имрӯз. *Соиб*

**ПИЁЛАДОР** پیاله‌دار *киноя аз* шаробхӯр.

Мекард гирья соқӣ бар гирди лолазоре,
Гӯё ба ёдаш омад даври пиёладорон. *Осафӣ*

**ПИЁЛАКАШ** پیاله‌کش соқӣ, майкаш; майнӯш, шаробхӯр.

Ринди пиёлакашро, Таъсир, вогузорем,
Қоре ба мо надорад, моро ба ӯ чӣ кор аст? *Мӯҳсини Таъсир*

**ПИЁЛАНӮШ** پیاله‌نوش бодахор, шаробхӯр.

Дар аҳди подшоҳи хатобахши ҷурмпӯш
Ҳофиз қаробакаш шуду муфтӣ пиёланӯш. *Ҳофиз*

**ПИЁЛАПАЙМО** پیاله‌پیما пиёлакаш, майхӯр.

**ПИЖМОН** پژمان *ниг.* **пажмон.**

**ПИЖӮЛИДА** پژولیده *ниг.* **пажӯлида.**

**ПИЖӮЛИДАН** پژولیدن *ниг.* **пажӯлидан.**

**ПИЖӮЛОН(И)ДАН** پژولاندن‖پژولانیدن *ниг.* **пажӯлон(и)дан.**

**ПИЖӮҲАНДА** پژوهنده *ниг.* **пажӯҳанда.**

**ПИЖӮҲАНДАГӢ** پژوهندگی *ниг.* **пажӯҳандагӣ.**

**ПИЖӮҲИДА** پژوهیده *ниг.* **пажӯҳида.**

**ПИЖӮҲИДАН** پژوهیدن *ниг.* **пажӯҳидан.**

**ПИЖӮҲИШ** پژوهش *ниг.* **пажӯҳиш.**

**ПИЗИШК** پزشک муолиҷакунандаи дард ва касалиҳо, табиб, ҳаким.

Чаҳорӯм пизишке хирадманду чуст,
Ки ноландагонро кунад тандуруст. *Низомӣ*

**ПИЗИШКӢ** پزشکی табибӣ, ҳакимӣ.

Араб бар раҳи шеър дорад саворӣ,
Пизишкӣ гузиданд мардони Юнон. *Носири Хисрав*

**ПИЗРУФТ** پذرفت *ниг.* **пазируфт.**

**ПИЗРУФТА** پذرفته *ниг.* **пазируфта.**

**ПИЗРУФТАН** پذرفتن *ниг.* **пазируфтан.**

**ПИЗРУФТАНӢ** پذرفتنی *ниг.* **пазируфтанӣ.**

**ПИЗРУФТГОР** پذرفتگار *ниг.* **пазруфтгор.**

**ПИЗРУФТГОРӢ** پذرفتگاری *ниг.* **пазруфтгорӣ.**

**ПИЙҲ** پیه *ниг.* **пиҳ.**

Сӯхтаи меҳнат агар ҳаст дӯст,
Пийҳ шавад ёфт чу чарбӣ ба пӯст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПИЛ I** پیل **1.** ҳайвони калонҷусса ва бузурги хартумдор; **фил.**

Ба пилони гарданкашу говмеш,
Сипаҳро ҳаме тӯша бурданд пеш. *Фирдавсӣ*

**пили даманда** (**ё дамон**) фили пурзӯри ҳамлакунандаи ҷангӣ, фили ғурранда.

Ба Зол огаҳӣ шуд, ки Рустам чӣ кард:
Зи пили даманда баровард гард. *Фирдавсӣ*
На мард аст он ба наздики хирадманд,
Ки бо пили дамон пайкор ҷӯяд;
Бале, мард он кас аст аз рӯи таҳқиқ,
Ки чун хашм оядаш, ботил нагӯяд. *Саъдӣ*

**пили жиён** а) фили ҷангӣ.

... Ки Сосон ба пили жиён барнишаст,
Ғирифта яке теғи ҳиндӣ ба даст. *Фирдавсӣ*

б) фили дарғазабшуда.

Баровард хартум пили жиён,
Бад-он то ба Рустам расонад зиён. *Фирдавсӣ*

в) *маҷ.* паҳлавон.

Аз ин ду ҳунармард пили жиён,
Бибояд бибандад ба мардӣ миён. *Фирдавсӣ*

**пили маст** а) фили бадхашми зӯри ҷангӣ.

Сипоҳе ба кирдори пилони маст,
Ки бо ҷанги эшон шавад кӯҳ паст ... *Фирдавсӣ*

б) *киноя аз* паҳлавон.

Басо размгоҳо, ки он пили маст
Ба ҳамла сипаҳ пок дарҳам шикаст. *Фирдавсӣ*

**2.** номи яке аз мӯҳраҳои шоҳмот.

Пиёда бидонанду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ. *Фирдавсӣ*

◇ **пили маҳмудӣ** ишора ба филҳои ҷангии Маҳмуди Ғазнавӣ.

Силааш созу барги хушнудӣ
Силакаш пилҳои маҳмудӣ. *Ҷомӣ*

**пили муаллақ дар ҳаво, пили обкаш, пили ҳавоӣ** *киноя аз* абр; **пил афгандан** оҷиз гардонидан, мағлуб кардан, ғалаба кардан.

Чу дар зин кашад сарви озодро,
Бар аспе, ки пил афганад бодро. *Низомӣ*

**пил оростан** филро ба ҷанг тайёр кардан.

Биёрой пилон, биёвар сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**пил ба мӯй кашидан** ром кардан, мутеъ гардонидан **филро.**

Ба ширинзабониву лутфу хашӣ
Тавонӣ, ки пиле ба мӯе кашӣ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**пилро ёди Ҳиндустон додан** ба шӯр андохтан, ба ҳаяҷон овардан.

Бигардон паи шер з-ин бӯстон,
Мадеҳ пилро ёди Ҳиндустон. *Низомӣ*

**ПИЛ II** پل пошнаи по.

Ҳамеша кафшу пилашро кафида бинам ман
Ба ҷои кафшу пилаш дил кафида боистӣ.
*Маъруфии Балхӣ*

**ПИЛА** پیله ғӯзаи кирми абрешим, ки аз он торҳои абрешим ҳосил мешавад.

Чу парвона оташ ба худ дарзананд
На чун кирми пила ба худ дартананд. *Саъдӣ*

◇ **чун пила дар пои мӯр фитодан** оҷиз ва забун гаштан.

Гурӯҳе, ки бар пой карданд зӯр,
Фитоданд чун пила дар пои мӯр. *Низомӣ*

**ПИЛАВАР** پیله‌ور майдафурӯш, аттори хонагард, шахсе, ки молҳои майда кӯча ба кӯча бардошта мефурӯшад.

Дар бозори он ҷо аз баққолу аттор ва пилавар ҳар чӣ фурӯшанд, бордони он аз худ диҳанд.
*Носири Хисрав*

Чу дар баста бошад, чӣ донад касе,
Ки ҷавҳарфурӯш аст ё пилавар? *Саъдӣ*

**ПИЛАСТА** پیلسته **1.** устухони дандони фил.

Яке гунбад аз обнӯсу зи оҷ,
Ба пайкар зи пиластаю шозу соҷ. *Фирдавсӣ*

**2.** *киноя аз* соид, миёни оринҷ ва банди даст.

Чу бар рӯи соид ниҳад сар ба хок,
Суманро зи пиласта созад сутун. *Унсурӣ*

**ПИЛАФКАН‖ПИЛАФГАН** پیل‌افکن‖پیل‌افگن **1.** қавӣ, зӯр; **2.** аспи қавӣ.

Бирун ронд пилафкани хешро,
Рух афканд пили бадандешро. *Низомӣ*

**ПИЛБАНД** پیلبند як навъ усули бозии шоҳмот, ки дар паси фил ду пиёда мегузоранд, то ин ки ба омадани мӯҳраи ҳариф монеъ бошад; **пилбанд додан** мот кардан ба воситаи ҳаракати фил; *маҷ.* мағлуб кардан.

Чу дар ҷанги пилон кушоӣ каманд,
Диҳӣ шоҳи Қаннуҷро пилбанд. *Низомӣ*

**ПИЛБОЛО** پیل‌بالا **1.** баланд ва азимҷусса, филқомат, кавиҳайкал; **2.** *маҷ.* ба баландии қомати фил, хеле бисёр, тӯда, хирман.

Зи по он пилболоро нишонданд,
Ба гирдаш пилболо зар фишонданд. *Низомӣ*

**ПИЛБОН** پیلبان пояндаи пил, нигоҳубинкунандаи фил, ходими махсуси фил.

Эй ман он пиле, ки захми пилбон
Рехт хунам аз барои устухон. *Румӣ*
Ё макун бо пилбонон дӯстӣ
Ё бино кун хонае дархурди пил. *Саъдӣ*

**ПИЛБОР** پیلبار андозаи бори як фил.

Шиносад касе, к-аш хирад раҳнамун,
Ки аз пилбор аст вазнаш фузун. *«Хизонаи омира»*

**ПИЛВОР** پیلوار **1.** монанди фил, фил барин, филмонанд, қавӣ.

Тани пилвораш чу ин гуфта шуд,
Шуд аз ташнагӣ сусту ошуфта шуд. *Фирдавсӣ*

2. бори як фил.

Бигирифт ва бо ҳазор пилвор зару ҷавоҳир ба даргоҳ фиристод ба дасти Наримон.
*«Таърихи Систон»*

**ПИЛГӮШ** پیل گوش **1.** гули савсан.

Бенуртар зи бахти худ аз чашми пилгӯш,
Бебаргтар зи фазли худ аз шохи настаран.
*Сайфи Исфарангӣ*

2. хокандоз, олатест, ки бо он хокрӯбаҳоро мебардоранд.

Офтобаш пилгӯши хокрӯб,
Осмонаш гунбади хиргоҳи бод.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПИЛДАНДОН** پیل دندان **1.** дандони фил; **2.** *маҷ.* сафед.

Бару соидаш пилдандон шудаст. *Фирдавсӣ*

**ПИЛЗӮР** پیل زور зӯрманд, қавӣ, пурзӯр.

Чу оташ биёмад гави пилзӯр,
Чу кӯҳе равон кард аз ҷо сутур. *Фирдавсӣ*

Агар пилзӯрӣ в-агар шерчанг,
Ба наздики ман сулҳ беҳтар, ки ҷанг. *Саъдӣ*

**ПИЛИШТ**||**ПАЛАШТ** پلشت нопок, олуда; **палиду пилишт** олуда ва нопок.

Бо дили пок маро ҷомаи нопок равост,
Бад мар-онро, ки дилу ҷома палид асту пилишт.
*Кисоӣ*

**ПИЛК** پلک ду пардае, ки чашмро мепӯшонад ва мижгон аз лаби онҳо рӯидааст; пӯсти гирдогирди чашм, қабоқ.

Мижа бар пилкам ар шавад пайкон,
Мӯй бар фарқам ар шавад сарпос...
*Масъуди Саъд*

**ПИЛНИШИН** پیل نشین филсавор.

**ПИЛПАЙКАР** پیل پیکر филҷусса, пилтан, бузургҷусса, қавиҳайкал.

Бирафту ба Рахш андаровард пой,
Барангехт он пилпайкар зи ҷой. *Фирдавсӣ*

**ПИЛПИЛ** پلپل *ниг.* **филфил**||**фулфул.**

Ту гуфтӣ пилпили суда ба каф дошт,
Пароканд аз каф андар дида пилпил. *Манучеҳрӣ*

**ПИЛПО(Й)** پیل پا(ی) **1.** қадаҳи бузурги шаробхӯрӣ, ратли гарон.

Чу дар п и л п о и қадаҳ май кунам,
Ба як пилпо пилро пай кунам. *Низомӣ*

2. номи яке аз олатҳои ҷангӣ, гурзи оҳанини калон.

Зароҷа манам пили пӯлодхой,
Ки бар пушти пилон кашам пилпой. *Низомӣ*

**ПИЛТА** پیلته *ниг.* **фатила.**

**ПИЛТАН** پیلتن пилпайкар, қавиҷусса.

Саранҷом гурде аз он анҷуман
Биёмад ба наздики он пилтан. *Фирдавсӣ*

**ПИЛТАПЕЧ** پیلته پیچ фатилапеч, ҳар чизе, ки мисли фатила тоб дорад.

**ПИЛШИКОР** پیل شکار шикоркунандаи фил.

Ба пеши ҳирси ту худ пил луқмае бошад,
Туӣ чу мурғи абобил мурғи пилшикор.
*Шамси Табрезӣ*

**ПИЛҒӮШ** پیلغوش *ниг.* **пилгӯш.**

Чун гули сурх аз миёни пилғӯш,
Ё ки заррин гӯшвор аз хуб гӯш. (1) *Рӯдакӣ*

**ПИНА** پینه **1.** парча, чизи порашуда.

Қадаре пинаи кӯҳна дар зер ва порае бар **забар** андохта буд ва дар миёни он хуфта. *Авфӣ*

**2.** васла, ямоқ, порае, ки ба ҷои даридаи **либос ва** чизҳои дигар дӯхта ё васл карда мешавад.

Бар хирқаи ниёзи гадоёни даргаҳат
Нозад ба шӯхии пари товус пинаҳо. *Бедил*

**пина задан** васла кардан, ямоқ кардан; **3. пӯсти даст,** пой ва дигар аъзо, ки аз асари кори зиёд **ва зар**баву фишор сахту ғафс мешавад; обила, ғӯзаобила.

Яке мушт дар корам аз кина кард,
Ки ҳамчун шутур синаам пина кард.
*Яҳъёи Кошӣ*

**ПИНАБАСТА** پینه بسته *киноя аз* аламзада, дардманд, **ғам**гин.

Дилҳои пинабастаи абнои рӯзгор
Аз нохуни паланг кунад ҷӯи хун равон. *Соиб*

**ПИНАДӮЗ** پینه دوز касе, ки чизҳои кӯҳнаро **дӯхтан пе**шаи ӯст, кӯҳнадӯз, порадӯз.

Гар ба ғарибӣ равад аз шаҳри хеш
Сахтиву меҳнат набарад пинадӯз. *Саъдӣ*

Дар дилам аз пинадӯзе буд захми бешумор,
Бахьяи ӯ захми пинҳони маро кард ошкор. *Сайфӣ*

**ПИНАК** پینک ибтидои хоб, хоболудагӣ, **ҳолати байни бе**дорӣ ва хоб.

**ПИНАКӢ** پینکی пинакзананда, пинакраванда; **пинакӣ задан** ғунудан, пинак рафтан, хоболуд будан.

Он хоҷа, ки чун чароғ як об нахӯрд,
То буд, зи партаваш касе файз набурд.
Монанди чароғе, ки бувад камравған,
Аз аввали умр пинакӣ зад, то мурд.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПИНГОН**||**БИНГОН** پنگان||بنگان **1.** коса, ҷом.

Сару бун чун сару буни пингон,
Андарун чун даруни ботингон. *Абӯшакури Балхӣ*

**2.** ташт, тос.

Беморро бинишонанд ва ду пингон **оби гарми** бағоят андар зери домани ӯ ниҳанд.
*«Захираи хоразмшоҳӣ»*

**3.** тоси соат, тоси мисини таҳсӯрох, ки онро **дар миё**ни тағораи пуроб мегузоранд ва як бор пур **шудани** он аз об як вақти муайянеро мефаҳмонад.

Дар ҷаҳоне чӣ боядат будан,
Ки ба пингон тавонш паймудан. *Саноӣ*

Бар сар ояд зи тиҳимағзии хасмат чӣ аҷаб
З-об чун гашт тиҳӣ, ояд пингон бар сар.
*Камоли Исмоил*

**ПИНДОР** پندار **1.** фикру хаёл, тасаввур; *маҷ.* **кибру ғу**рур.

Машав ғарра бар ҳусни гуфтори хеш,
Ба таҳсини нодону пиндори хеш. *Саъдӣ*

Боди пиндор бирун кун зи димоғ,
Қ-ат аз ин бод шавад кушта чароғ. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ*. фарз, тахмин; хаёл, гумон, шак.

Ба пиндор натвон сухан гуфт зуд,
Нагуфтам туро, то яқинам набуд. *Саъдӣ*

**ПИНДОШТ** پنداشت хаёл, гумон.

Пиндошт нест, ҳаст ҳақиқат аз ин сухан,
З-ин сон сухан ба гӯши ту аз ҳар забон расид. *Сӯзанӣ*

**ПИНДОШТАН** پنداشتن **1.** тасаввур кардан, гумон кардан, хаёл намудан; андеша кардан, мулоҳиза намудан.

Биёр он май, ки пиндорӣ равон ёқути ноб астӣ
Ва ё чун баркашида теғ пеши офтоб астӣ. *Рӯдакӣ*

Ту ин моя охир напиндоштӣ,
Қи аз ҷанг авлотар аст оштӣ. *Хоҷу*

Ба моҳи рӯза бемори хаёлат рӯза чун дорад,
Қи ҳар гаҳ бинад он абрӯ, ҳилоли ид пиндорад. *Исмат*

**2.** **раво** доштан, лоиқ донистан, сазовор дидан.

Зиндаам пиндоштӣ дар ҳаҷри хеш
Инчунинам куштанӣ п и н д о ш т ӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Озори дили касе мапиндор,
Қ-озордиҳанда бинад озор. *Шоҳин*

**ПИНУ** پینو дӯғи турши хушкшуда, қурут.

Бародаронро Юсуф чу дод гандуму ҷав,
Баҳо гирифт аз эшон бизоати музҷоҳ.
Агар бизоати музҷоҳ пашму **пину** буд,
Набуд гандуму ҷав низ ҷуз **ки** тухму гиёҳ. *Сӯзанӣ*

Ба пинуву пашм аст бозорашон
Матоъе ҷуз ин нест дар борашон. *Низомӣ*

**ПИНҲОН** پنهان пӯшида, махфӣ, мастур.

Хубии рӯи ту афзун шуду тарсам, ки дигар
Ишқи пинҳони маро ҳусни ту машҳур кунад. *Мушфиқӣ*

**пинҳон доштан** мастур доштан, пӯшида доштан.

Маро дар дил ҷароҳатҳост аз ҳар захми шамшераш,
Ки машҳур асту медорам зи чашми халқ пинҳонаш. *Исмат*

**ПИНҲОНПИЖӮҲ** پنهان‌پژوه муфаттиши чизҳои пӯшида; касе, ки корҳои махфиро ошкор мекунад; касе, ки ба таври махфӣ чизеро тафтиш ва таҳқиқ мекунад.

Хабар додаш он марди пинҳонпижӯҳ,
Ки шоҳ аст бошавкату бошукӯҳ. *Низомӣ*

**ПИНҲОНӢ** پنهانی **1.** ниҳонӣ, нуҳуфта, пӯшида.

Зи чашмам лаъли руммонӣ чу мебаранд, механданд,
Зи рӯям рози пинҳонӣ чу мебинанд, мехонанд. *Ҳофиз*

**2.** ба таври пӯшидаву махфӣ.

Бӯи гулро мебарад аз боғ пинҳонӣ насим,
Боғбон пай бурдааст, — ин кори дузди ошност. *Сайидо*

Ночор бино бар бузургии қадр ва рафъати манзалаташон худдорӣ мекарданд, пинҳонӣ механдиданд. *Садри Зиё*

**ПИР** پیر **1.** солхӯрда, куҳансол, умрдида; *муқобили* **ҷавон.**

Тавоно бувад ҳар кӣ доно бувад,
Зи дониш дили пир барно бувад. *Фирдавсӣ*

Танатро чу кардам тавоно ба шир,
Ҷавонӣ макун бар парастори пир. *Шоҳин*

**пири майкада** (*ё* **майхона**) пири майфурӯш.

Ба пири майкада гуфтам, ки чист роҳи наҷот,
Бихост ҷоми маю гуфт: Роз пӯшидан. *Ҳофиз*

Пири майхона ҳамехонд муаммое дӯш
Аз хати ҷом, ки фарҷом чӣ хоҳад будан. *Ҳофиз*

**пири муаммар** пири умрдида, пири куҳансол.

Як гул аз сад гули умраш нашукуфтаст, чаро
Пушт хам карда чу пирони муаммар наргис? *Восифӣ*

**пири харобот** пири майкада, майфурӯш.

Қибла макун пири хароботро,
То ба харобӣ набарад зотро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пири шикастапушт** пири хамида.

В-он пири шикастапушт аз пушт
Омад зи шигифт бар лаб ангушт. *Шоҳин*

**пиру ҷавон** куҳансолу барно, калону хурд; *маҷ.* ҳама.

Раҳ ба мақсуди худ зи пиру ҷавон
Ҷуст чандон, ки дошт тобу тавон. *Ҷомӣ*

**пир то ҷавон** *ниг.* **пиру ҷавон.**

Паҳлу бар офтоб занад пӯстини ман,
Доранд орзуи маро пир то ҷавон. *Сайидо*

**пир шудан** (*ё* **гаштан**) солхӯрда гаштан, калонсол шудан, мӯсафед шудан.

То пир нашуд мард, надонад хатари умр,
То монда нашуд мурғ, надонад хатари бол. *Кисоӣ*

Тан пир гашту орзуи дил ҷавон ҳанӯз,
Дил хун шуду ҳадиси бутон бар забон ҳанӯз. *Хисрави Деҳлавӣ*

Забонамро таваққуф баски дар ҳарфи талаб бошад,
Дар оғӯши дили ман тифли хоҳиш пир мегардад. *Мулҳам*

**2.** дар тасаввуф — муршид ва роҳнамои тариқат.

Гар зи пеши худ биронӣ чун саг аз масҷид маро,
Сар зи ҳукмат барнадорам чун мурид аз гуфти пир. *Саъдӣ*

Гар аз инам нашуд иршод, аз он хоҳам ёфт,
Ман, ки дар роҳи иродат, ҳама кас пири ман аст. *Шоҳин*

**пири Маънавӣ** лақаби Ҷалолиддини Румӣ.

Пири Маънавӣ дар китоби «Маснавӣ» фармуда ... *«Анвори Суҳайлӣ»*

**пири мукаммил** шайхи ба камол расонандаи мурид.

Биҷӯй аз паҳлуи пири мукаммил,
Қи ин бошад ба даст овардани дил. *Ҷомӣ*

**пири роҳ** пири тариқат, муршиди роҳи тасаввуф.

Пири раҳ кибрити аҳмар омадаст,
Синаи ӯ баҳри ахзар омадаст. *Аттор*

**пири тариқат** пири роҳ, муршид, сардори сӯфиён ва дарвешон.

[Дарвеш] шикоят аз бетоқатӣ пеши пири тариқат бурд. *Саъдӣ*

**пири Ҳирот** *киноя аз* Абӯсаиди Майҳанагӣ, ки яке аз пешвоёни тасаввуф буд; **пири Ҷом** *киноя аз* Абдураҳмони Ҷомӣ (солҳои 1414—1492); **3.** *маҷ.* доно, ориф.

... Ки пире буд равшантабъу хушгӯ,
Равон шеъраш чу оби соф дар ҷӯ. *Мулҳам*

◇ **пири деҳа** сардори деҳа; **пири деҳқон** *киноя аз* шароби кӯҳнаи ангурӣ.

Он ҷоми рахшон дардиҳед, озодаро ҷон дардиҳед,
В-он пири деҳқон дардиҳед аз шохи барно рехта. *Хоқонӣ*

**пири думӯй** дунъё (ба эътибори шабу рӯз).

Пири думӯе, ки шабу рӯзи туст,
Рӯзи ҷавонӣ адабомӯзи туст. *Низомӣ*

**пири Канъон** *киноя аз* падари Юсуф, ки Яъқуб ном дошт.

Шунидаам сухане хуш, ки пири Канъон гуфт:
Фироқи ёр на он мекунад, ки битвон гуфт. *Ҳофиз*

**пири кор** а) устоди кор, корозмуда, ботаҷриба.

Дар парда нӯш ҷинси мураввақ, ки пири кор
Бо ҳеҷ кас нагуфт, ки ифшои роз кун. *Шоҳӣ*

б) *киноя аз* шоирони пешина, саромадони сухан.

Куҳан маснавиҳои пирони кор,
Ки мондаст аз он рафтагон ёдгор. *Ҷомӣ*

**пири муғон** а) калонтарини муғон, пешвои дини зардуштӣ; б) соҳиби майхона, майфурӯш.

Камол, лофи ибодат мазан, ки пири муғон
Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро. *Камоли Хуҷандӣ*

**пири Сарандеб** *киноя аз* Одам, ки гӯё пас аз ронда шуданаш аз ҷаннат ба Сарандеб (ҷазираи Цейлон) аз осмон фуромада буд.

Он ҷо ки дам кушод Сарофил даъваташ,
Ҷон боз ёфт пири Сарандеб дар замон. *Хоқонӣ*

**пири таълим** муаллим, устод; **пири (ҳафт) фалак** *киноя аз* сайёраи Зуҳал.

Натвон ба қалам навишт шавкат,
Гар пири фалак шавад дабирам. *Ҳофиз*

З-ин мотаме, ки ғулғула офоқро гирифт,
Аз оҳи халқ пири фалак ҳам асо гирифт. *Савдо*

**пири чилсола** *киноя аз* ақл; **пири шашӯм чарх** *киноя аз* сайёраи Муштарӣ, ки модари он фалаки шашӯм ҳисоб мешуд; **пир шудани иштиҳо** намондани иштиҳо, суст шудани иштиҳо.

Зи ғам гашт пушти ҷавонон дуто,
Зи савдои нон пир шуд иштиҳо. *Сайидо*

**ПИРА** پیره пир, куҳансол.

Ту додӣ маро даст бар ҷодувон,
Сари бахти пира ту кардӣ ҷавон. *Фирдавсӣ*

Ҷаҳони пир барно шуд зи ишқи ин ҷавонмардон,
Зиҳӣ чарху замини хуш, ки он пир асту ин пира. *Шамси Табрезӣ*

**ПИРАЗАН||ПИРЗАН** پیره‌زن||پیرزن зани пир, кампир.

Пас шитобон омад инак пирзан,
Рӯй як сӯ коға карда хештан. *Рӯдакӣ*

Чароғи пиразан гар хуш насӯзад,
Фатила баркашад, то барфурӯзад. *Низомӣ*

Паси ҳафта омад дамон пиразан,
Пур аз ханда рафта ба ҳар сӯ даҳан. *Савдо*

◇ **пиразани чарх** *киноя аз* фалак.

**ПИРАЗОЛ** پیرزال||پیره‌زال пиразан, зани куҳансол, кампир.

Гирифтӣ гар ба дасташ пиразоле,
Наяфтодӣ зи ҷӯши гирья соле. *Мулҳам*

**ПИРАК** پیرک *шакли хурдӣ ва навозиши* **пир.**

Пиронасараш орзуи барноист,
Фарьёд аз ин пираки барнопеша. (1) *Убайди Зоконӣ*

**ПИРАСАР** پیره‌سر пир, солхӯрда, куҳансол, мӯйсафед.

... Ки беҷоншуда боз ёбад равон
Ва ё пирасар мард гардад ҷавон? *Фирдавсӣ*

**ПИРАФШОНӢ** پیرافشانی кирдори ҷавонӣ кардан дар пирӣ, тақлид кардан ба корҳои ҷавонон дар ҳангоми пирӣ.

Баҳор омад, гиребоне ба мастӣ чок хоҳам кард,
Ба ман май деҳ, ки пирафшоние чун ток хоҳам кард. *Фиғонӣ*

**ПИРАҲАН** پیرهن *ниг.* **пероҳан.**

**ПИРАҲАНГУЛГУН** پیرهن گلگون касе, ки куртаи гулранг мепӯшад; *маҷ.* маҳбубаи куртасурх, зеболибос.

Танам чун ришта шуд з-он пираҳангулгуну хушҳолам,
Ки боре метавон гунҷид дар як пираҳан бо ӯ. *Ҳилолӣ*

**ПИРАҲАНЧОК** پیرهن‌چاک *ниг.* **пераҳанчок.**

**ПИРБОНУ(Й)** پیربانو(ی) соҳибхоназани пир, хонуми пир.

Биёвард он дам зану шӯйро,
Ҷавонрову он пирбонуйро. *Савдо*

**ПИРЗАН** پیرزن *ниг.* **пиразан.**

**ПИРИНӢ** پیرینی номи як навъ хӯроки ширин, ки аз орди биринҷу ширу шакар мепазанд; фиринӣ, муҳаллабӣ; *киноя аз* маҳбуба.

Ту, эй пиринии шириншамоил,
Ба пешам ой, ки дар қайди панирам. *Савдо*

**ПИРМАРД** پیرمرد марди пир, марди куҳансол, солхӯрда, ба пирӣ расида.

Яке пирмард аст бар сони шер,
Нагардад зи ҷангу зи пайкор сер. *Фирдавсӣ*

Пирмарди ҷаҳондида дар он корвон буд. *Саъдӣ*

**ПИРМОМ** پیرمام момои пир, модари пир.

Бигуфто фаровон друду салом
Ба ҷони ту ҳар дам аз ин пирмом. *Савдо*

**пиро(й)** پیرا(ی) *ниг.* **перо(й).**

**ПИРО(Й)** پیرا(ی) *ниг.* **перо(й).**

**ПИРОНА** پیرانه **1.** мансуб ба пир; **2.** лоиқи пирон, муносиби пирон; **3.** *маҷ.* оқилона, хирадмандона.

Баровард сар солхӯрд аз ниҳуфт,
Ҷавобаш нигар, то чӣ пирона гуфт. *Саъдӣ*

Панди пирона диҳад воизи шаҳрам, лекин
Ман на онам, ки дигар панди касе бипзирам. *Ҳофиз*

◇ **ба пирона сар** дар вақти пирӣ.
Кунун кай ба ғам шодмонӣ кунам,
Ба пирона сар чун ҷавонӣ кунам. *Низомӣ*
Хоҷа мабодо, ки ба пирона сар
Бандаи фарзанд шавад баҳри хӯр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПИРОНАСАР** پیرانه‌سر дар ҳолати пирӣ, дар айёми пиронсолагӣ; *ниг.* **пирона (ба пирона сар).**

Пиронасар он қадар писар ёфт,
К-аз талъати меҳр бар қамар тофт. *Шоҳин*

**ПИРОНСАР** پیرانسر *ниг.* **пиронасар.**

Киро, к-омад ин пеш, к-омад маро,
Ки фарзанд куштам ба пиронсаро! *Фирдавсӣ*

**ПИРОСТА** پیراسته *ниг.* **пероста.**

**ПИРОСТАН** پیراستن *ниг.* **перостан.**

**ПИРОЯ** پیرایه *ниг.* **пероя.**

**ПИРОҲАН** پیراهن *ниг.* **пероҳан.**

**ПИРОҲОН** پیراهان *ниг.* **пероҳан.**

Ин нафас ҷон доманам бартофтаст,
Бӯи пироҳони Юсуф ёфтаст. *Румӣ*

**ПИРСАР** پیرسر *ниг.* **пирасар.**

Ҳамон Зол, к-ӯ мурғ парварда буд,
Чунон пирсар буду пажмурда буд. *Фирдавсӣ*

**ПИРУ** پیرو киса, ҳамьён.

Зар зи пиру сабук бирун овард,
Дод дарвешрову хуб овард. *Баҳромӣ*

**ПИРХАР** پیرخر **1.** хари пир, дарозгӯши солхӯрда.

Чӯ кӯшиш кунад пирхар зери бор,
Ту мерав, ки бар бодпое савор. *Саъдӣ*

**2.** *киноя аз* одами аҳмақ ва нодон.

Кору боре, к-он надорад пою сар,
Тарк гир, эй пирхар, эй пирхар. *Румӣ*

**ПИРӢ** پیری солхӯрдагӣ, куҳансолӣ, ҳолати солхӯрдагӣ; *муқобили* **ҷавонӣ.**

Агарчанд умрам ба ҳафтод рафт,
Кунунам ғами пирӣ аз ёд рафт. *Шоҳин*

**пирӣ пазируфтан** пир гаштан, ба пирӣ расидан; *маҷ.* завол ёфтан, хотима пазируфтан.

Ҳама чиз пирӣ пазирад, бидон,
Магар дӯстӣ, к-он бувад ҷовидон.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПИРӮЗ||ПЕРӮЗ** پیروز **1.** музаффар, ғолиб, фотеҳ, мансур.

Гар эдун, ки пирӯз бошам ба ҷанг,
Ба овардгаҳ барнаёрам даранг. *Фирдавсӣ*

**пирӯз шудан** ғолиб гаштан, зафар ёфтан.

Ниҳон гардид шамъи гетнафрӯз,
Сипоҳи шом шуд бар рӯз пирӯз. *Убайди Зоконӣ*

**2.** комьёб; хушу хуррам.

Накардам замоне бару бум ёд,
Туро хостам низ пирӯзу шод. *Фирдавсӣ*

Агар сад сол бошӣ шоду пирӯз,
Ҳамеша умри ту бошад яке рӯз.
*Фахриддини Гургонӣ*

**бахти пирӯз** толеи баланд, саодати нек.

Лаби бахти пирӯзро хандае,
Маро низ марвои фархундае. *Рӯдакӣ*

**толеи пирӯз** бахти нек, хушбахтӣ, некбахтӣ.

То саҳар меёфтам коми дили лаъли лабаш,
Ин ҳама гӯё нишони толеи пирӯз буд. *Исмат*

**ПИРӮЗА** پیروزه навъе аз сангҳои қиматбаҳои кабудранг ё осмониранг, ки барои зебу зинат ба кор мебаранд.

Биёростандаш ба дебои зард,
Ба ёқуту пирӯзаву лоҷвард. *Фирдавсӣ*

◇ **пирӯза кох** *ниг.* **пирӯзакох; пирӯза ташт** *ниг.* **пирӯзаташт; пирӯза чодар** *ниг.* **пирӯзачодар.**

**ПИРӮЗАВИТО** پیروزه‌وطا пирӯзапарда; дорои пардаи кабуд (осмониранг); **(ин) дахмаи пирӯзавито** *киноя аз* осмон, дунъё.

Май нӯш куну ҷуръа бар ин дахма фишон з-онк
Дилмурда дар ин даҳмаи пирӯзавитой. *Хоқонӣ*

**ПИРӮЗАГУН** پیروزه گون пирӯзаранг, ба ранги пирӯза.

Ту гуфтӣ гарди зангор аст бар оинаи чинӣ,
Ту гӯӣ мӯи санҷоб аст бар пирӯзагун дебо.
*Фаррухӣ*

**ПИРӮЗАКОХ** پیروزه‌کاخ *киноя аз* осмон.

Намонда амон зери пирӯзакох,
Аҷалро шуда дастгоҳе фарох. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПИРӮЗАРАНГ** پیروزه‌رنگ ба ранги пирӯза, пирӯзагун, кабудранг, осмониранг.

Ҳама ҷомаҳо карда пирӯзаранг,
Ду чашм абри хунин, ду рух бодаранг. *Фирдавсӣ*

**ПИРӮЗАТАХТ** پیروزه‌تخت тахти бо пирӯза зинат додашуда.

Бар он пирӯзатахт аз тоҷдорон
Раҳо карданд май бар ҷуръахорон. *Низомӣ*

**ПИРӮЗАТАШТ** پیروزه‌طشت *киноя аз* осмон.

Дар ин пирӯзаташт аз хуни чашмам
Ҳама офоқ шуд беҷодамаъдан. *Хоқонӣ*

**ПИРӮЗАХТАР** پیروزاختر саодатманд, хушбахт, комьёб.

**ПИРӮЗАЧОДАР** پیروزه‌چادر *киноя аз* осмон.

**ПИРӮЗБАХТ** پیروزبخت дорои бахти баланд, ботолеъ, баландбахт.

Ҳавои дил ба пирӯзӣ биронем,
Ки ҳам пирӯзбахту ҳам ҷавонем.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПИРӮЗБАХТӢ** پیروزبختی баландбахтӣ, баландтолеӣ.

Ба пирӯзбахтӣ фурӯ хондам,
Зи шодӣ бар ӯ ҷон барафшондам. *Фирдавсӣ*

Ҳама фоли Хисрав дар он пештахт
Ба пирӯзбахтӣ баровард бахт. *Низомӣ*

**ПИРӮЗГАР** پیروزگر **1.** музаффар, ғолиб, фотеҳ, мансур.

Ба раъю ба дониш, ба фарру ҳунар,
Ба ҳар кору ҳар ҷой пирӯзгар. *Фирдавсӣ*

**2.** ғалабабахшанда, ғолибгардонанда, фатҳу нусратдиҳанда (яке аз сифатҳои худо).

Ба фармони яздони пирӯзгар
Ба доду диҳиш танг баста камар. *Фирдавсӣ*

**ПИРӮЗМАНД** پیروزمند музаффар, мансур, фотеҳ; комьёб, босаодат.

Ба навъе дилам гашт пирӯзманд,
Ки з-он гуна деве даромад ба банд. *Низомӣ*

**ПИРӮЗРАЗМ** پیروزرزم дар ҷанг ғалабакунанда, дар ҷанг ғолибшаванда.

Саворе шавад неку пирӯзразм,
Сари анҷуманҳо ба разму ба базм. *Дақиқӣ*

**ПИРӮЗРӮЗ** پیروزروز музаффару мансур; комьёб, босаодат.

Иқболу бахту давлати пирӯзрӯзро
Фарзанди нозанине парварда дар канор. *Сӯзанӣ*

**ПИРӮЗӢ||ПЕРӮЗӢ** پیروزی ғалаба, фатҳ, зафар, нусрат.

Ба ҳар ҷо, ки нерӯи ман пай фушурд,
Маро буд пирӯзию дастбурд. *Низомӣ*

Баро, эй субҳи пирӯзӣ, ки бо туст
Ҳаёти ман, чу шоми сӯгворон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПИРӮЗҶАНГ** پیروزجنگ музаффар дар ҷанг, ғолиб дар ҷанг.

Инонтоб шуд шоҳи пирӯзҷанг,
Миён баста бар кини бадхоҳ танг. *Низомӣ*

**ПИРӮЗҶАНГӢ** پیروزجنگی музаффарият дар ҷанг, ғалаба кардан дар ҷанг.

Чу дар ҷанг пирӯзияш дида буд,
Зи пирӯзҷангиш тарсида буд. *Низомӣ*

**ПИСАНД** پسند писандида.

Гуфт он кӯдак, ки эй қавми писанд,
Дарс хонеду кунед ово баланд. *Румӣ*

Ҳамин дуост ба вақти ниёз Исматро,
Ки ҳар чӣ гуфта шуд аз неку бад, писанди ту бод. *Исмат*

**писанд(-и** *чизе*) **афтодан** мақбул гаштан, хуш омадан.

Бозандаро аз он манзили хаш ва соҳати дилкаш басе писанд афтод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ин нукта зи соҳибони тадбир
Афтод писанди хотири пир. *Ҷомӣ*

**писанд кардан** а) писандидан, маъқул донистан, мақбул доштан.

[Амири Хуросон] он мардӣ, ки карда буд, аз ӯ писанд кард. *«Таърихи Систон»*

б) қабул кардан, пазирой намудан.

Умрест фикандаӣ ба бандам,
Чун аст намекунӣ писандам. *Ҳоҷӣ*

**писанд омадан** (*ё* **шудан**) қабул афтодан, мақбул гаштан, хуш омадан.

Ҳеҷ як аз абнои рӯзгор дар назар писанд наёмада буд. *Аҳмади Дониш*

Савдо, ман аз миёнаи ушшоқ ин ғазал
Дар тарки ишқ гуфтаму неку писанд шуд. *Савдо*

◇ **писанди назар** ба назар хушоянда, ба чашм мақбул ва матбӯъ афтода; дилкаш.

З-он чӣ гӯянда дода буд хабар,
Хубтар буд дар писанди назар. *Низомӣ*

**ПИСАНДА** پسنده писандида.

Он чист зи кирдори писанда, ки туро нест,
Он чист зи некӯиву хубӣ, ки надорӣ? *Фаррухӣ*

Некбахт он касе, ки бандаи ӯст,
Дар ҳама корҳо писандаи ӯст. *Саноӣ*

**писанда омадан** хуш омадан, қабул афтодан.

Ҳаҷр аз ҳалоки Қотибиам мужда дод дӯш,
Мапсанд, гарчи ин сухан омад писандаам. *Котибӣ*

**ПИСАНДИДА** پسندیده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **писандидан**; **2.** хушоянд, мақбул, маъқул; нек, хуб, нағз.

Дар аснои рафтан ба шаҳре расид,
Дар он шаҳр қавме писандида дид. *Ҷомӣ*

Духтаре дорам соҳиби ҳусну ҷамол ва ахлоқи писандида. *Садри Зиё*

**писандида гаштан** мақбул шудан, хуш омадан.

Чу донописанду писандида гашт,
Ба ҷӯи ту-дар об чун дида гашт. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* баргузида, мумтоз; *маҷ.* азиз.

Ба Рустам супурдаш дилу дидаро,
Ҷаҳонҷӯй пури писандидаро. *Фирдавсӣ*

Бисӯзам, ки ёри писандида ӯст,
Ки дар вай сироят кунад сӯзи дӯст. *Саъдӣ*

**ПИСАНДИДАГӢ** پسندیدگی: **писандидагӣ кардан** кори мақбули дигарон кардан, кирдори нек зоҳир намудан.

Писандидагӣ кун, ки бошӣ азиз,
Писандидагонат писананд низ. *Низомӣ*

**ПИСАНДИДАГӮЙ** پسندیده گوی некгуфтор; хуштабъ.

**ПИСАНДИДАКЕШ** پسندیده کیش он кӣ дину оини нек дорад; *маҷ.* неккирдор, некрафтор.

Кулаҳ далв кард он писандидакеш,
Чу ҳабл андар он баст дастори хеш. *Саъдӣ*

**ПИСАНДИДАКОР** پسندیده کار *некӯкор, некӯамал.*

Писандидакорони ҷовидном
Татовул накарданд бар моли ом. *Саъдӣ*

**ПИСАНДИДАН** پسندیدن **1.** қабул кардан, маъқул донистан, пазируфтан.

Чу Рӯдакӣ ба ғуломӣ агар қабул кунӣ,
Ба бандагӣ написандад ҳазор Дороро. *Рӯдакӣ*

Ҳорун ин ҷавоб аз вай биписандид ва муоф фармуд. *Аҳмади Дониш*

**2.** розӣ шудан; раво доштан; лоиқ дидан.

Чанд рӯзеш бар алаф бандед,
Як замонаш гурусна мапсандед. *Ҷомӣ*

Беҳуда ба хеш ранҷ мапсанд,
Бар килку банон шиканҷ мапсанд! *Шоҳин*

**ПИСАНДИДАРОЙ** پسندیده رای некрой, хуштабиат, некхислат.

Писандидарое, ки бахшиду хард,
Ҷаҳон аз паи хештан гирд кард. *Саъдӣ*

**ПИСАНДИДАСИЯР** پسندیده سیر нексияр, он кӣ дорои сифатҳои некӯст, хубкирдор.

Ҷовидон шоду тан озод зиёд
Он никӯрӯи писандидасияр! *Фаррухӣ*

**ПИСАНДИДАТАБЪ** پسندیده طبع хуштабъ, нектабъ.

Вазир — он сухансанҷи олитабор,
Писандидатабъу латоифшиор. *Фазлӣ*

**ПИСАНДИДАФИКР** پسندیده فکر хушфикр, хушзеҳн.

Ба анвоъ аснофи фазлу камол
Писандидафикр асту нозукхаёл. *Садри Зиё*

**ПИСАНДИДАХӮЙ** پسندیده‌خوی некӯхӯӣ, покизатабъ, хушхулқ.

Шодмон бод ба коми дили хеш
Он писандидахӯи хубсияр. *Фаррухӣ*
Барахман зи шодӣ барафрӯхт рӯй,
Писандиду гуфт: Эй писандидахӯй... *Саъдӣ*

**ПИСАР** پسر 1. фарзанди нарина; 2. *маҷ.* ҷавон.

Бо ҳарифи хеш дарсоз, эй писар!
Дар шароби лаъл овез, эй ғулом! *Анварӣ*

**ПИСАРАМ(М)||ПИСАРЪАМ** پسرعم писари амак, амакбача.

**ПИСАРАНДАР** پسراندر писари зан аз шавҳари дигар ё писари шавҳар аз зани дигар, писари ӯгай.

**ПИСАРГИР** پسرگیر он кӣ писари каси дигареро ба писарӣ гирифтааст.

Акнун, ки манам бад-ӯ писаргир,
*Домодии ӯ ту ҳам зи сар гир! Шоҳин*

**ПИСАРЗОДА** پسرزاده зодаи писар, фарзанди писар, набера.

Манучеҳр писарзодаи Эраҷ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ПИСАРИНА** پسرینه нарина (дар бораи фарзанд).

*Бӯлғон-хотуни бузургро фарзанди писарина набуд. «Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПИСАРЪАМ** پسرعم *ниг.* **писарам(м).**

**ПИСАРӢ** پسری мансуб ба писар; **расми писарӣ** одоб ва қоидаи фарзандӣ.

Расми писарӣ бар он ду тан чист,
Бинмуд ягон-ягону бигрист.
Мерехт зи дурҷ лаълу гавҳар,
Гоҳе ба падар, гаҳе ба модар. *Шоҳин*

**ПИСТ** پست орд, орди ғаллаи бирьён аз қабили гандум, ҷав, нахӯд ва ғ.

Биёвард ҷоме зи ёқути зард,
Пур аз шаккару пист бо оби сард. *Фирдавсӣ*
Тан ин ҷо ба писти ҷавин сохтанд,
Дил он ҷо ба ганҷина пардохтанд. *Низомӣ*

**ПИСТА** پسته 1. номи мевае ки пӯчоқаш сахт ва мағзаш сабзу хушмаза аст; бинобар он ки баъди пухта расидан даҳон во мекунад, шоирон даҳони маҳбубаро ба он ташбеҳ кардаанд.

Даҳон дорад чу як писта, лабон дорад ба май шуста,
Ҷаҳон бар ман чу як писта, бад-он пистадаҳон дорад. *Шаҳид*

2. *киноя аз* даҳон ва лаби маҳбуба.

Намехандад ба шодӣ пистаи ӯ,
Гиреҳ дорад зи ғам доим бар абрӯ.
*Фахриддини Гургонӣ*
Чу фундуқ пистааш хандад ба ҳолам,
Чаро бодоми ман гирьён набошад? *Ҳофиз*

**пистаи майгун** *киноя аз* даҳан ва лаби маҳбуба.

Бо пистаи майгуни ту шаккар чӣ кунад кас?
Бо хандаи мавзуни ту гавҳар чӣ кунад кас?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пистаи хандон** а) пистаи кушода, пистаи лабкушода.

Гуфтам, эй гул, он даҳонро пистаи хандон бигӯ,
Ин сухан, — гуфт, — аз даҳони писта мегӯем мо.
*Мушфиқӣ*

б) *киноя аз* даҳан ва лаби маҳбуба.

Бикушо пистаи хандону шакаррезӣ кун,
Халқро аз даҳани хеш маяндоз ба шак! *Ҳофиз*

**пистаи шакарфишон** *киноя аз* лаб ва даҳони маҳбуб; **пистаи шӯр** *киноя аз* даҳон ва лаби маҳбуба.

Ҳам ҳуққаи лаъли ӯ гуҳаррез,
Ҳам пистаи шӯри ӯ шакаррез. *Ҳилолӣ*

**ПИСТАДАҲОН** پسته‌دهان *киноя аз* маҳбубаи тангдаҳон.

Эй бути бодомчашми пистадаҳони қандлаб,
Дар ғами ишқи ту чист ҷораи ин мустаманд? *Сӯзанӣ*

**ПИСТАЛАБ** پسته‌لب *киноя аз* маъшуқа.

Қамол, он писталаб гар хостӣ нуқл,
Шакарҳо дар даҳони писта кардӣ. *Қамоли Хуҷандӣ*

**ПИСТАМАҒЗ** پسته‌مغز мағзи писта.

На ҳар чашму абрӯ, ки бинӣ никӯст,
Бихӯр пистамағзу бияндоз пӯст. *Саъдӣ*

**ПИСТОН** پستان номи узвест дар синаи занон ё шиками ширхорони модина, ки дар он шир ҳосил мешавад.

Зи даврон умрҳо шуд тар нагардида лаби хушкам,
Надорад қатраи шире ба пистон модари пирам.
*Сайидо*

◇ **пистон кардан** ба балоғат расидан, ба воя расидан; **пистон сафед** (*ё* **сиёҳ**) **кардан** а) кӯдакро аз сина ҷудо кардан, кӯдакро аз шири модар боздоштан; б) *киноя аз* маҳрум гардонидан аз чизе.

Чу баччаро кунад аз шири хеш модар боз,
Сиёҳ кардани пистон набошад аз пайкор.
*Абӯҳанифаи Искофӣ*

**аз пистони ҷавшан шир баровардан** *киноя аз* ниҳояти таъсири зарба ба чизе.

**ПИХ** پخ *ниг.* **пах.**

**ПИЧА** پیچه *ниг.* **печа.**

**ПИЧАБАНД** پیچه‌بند *ниг.* **печабанд.**

**ПИЧҚАМ** پیچکم *ниг.* **пачкам.**

**ПИЧ-ПИЧ** پچ پچ калимае, ки барои ҷеғ задани буз гуфта мешавад.

Сухани ширин аз зуфт наёяд бар,
Буз ба пич-пич нашавад ҳаргиз фарбеҳ. *Рӯдакӣ*

**ПИШГИЛ||ПИШКИЛ** پشگل||پشکل саргини ҳайвонот монанди шутур, буз, гӯсфанд ва ғ.

Дар биёбон чизе набошад, ки оташ барфурӯзанд ва бад-он ҷоҳо пишгили шутур ёбанд, ки бисӯзанд.
*Носири Хисрав*
Аз ҳама боми хонаҳо пишкил ва хокистар бар сари вай фурӯ бирехтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ПИШК** پشک *ниг.* **пушк.**

**ПИШКИЛ** پشکل *ниг.* **пишгил.**

**ПИҲ||ПЕҲ** پیه||په 1. равғани рӯи гӯшт; чарбу.

Бувад пиҳсӯзи ман аз пеҳ холӣ,
Фитода бар сараш ёди кулолӣ. *Сайидо*

2. *маҷ.* мутакаббир, мағрур.

**ПО(Й)** پا(ی) 1. узви бадани инсон ва ҳайвон, ки ба воситаи он роҳ мегарданд ва бадан дар он қарор гирифтааст.

Зери поят гар бидонӣ ҳоли мӯр,
Ҳамчу ҳоли туст зери пои пил. *Саъдӣ*

2. бо изофат — қисми поёнӣ ва зерини ҳар чиз; таг, зер, бун.

Ба пои он дарахт ором гиранд,
Ки халқ аз меваи ӯ ком гиранд. *Ҳилолӣ*

Шахсе аз боме ба болои марде, ки ба пои девор нишаста буд, афтод. *Садри Зиё*

3. *маҷ*. охир, анҷом, интиҳо.

Ин раҳ, ки дар ӯ на сар, на пояст,
Ҳуш дор, ки коми аждаҳоят. *Шоҳин*

**пову сар** интиҳову ибтидо, охиру аввал; *маҷ*. тартиб, саранҷом.

Меравам гирди ҷаҳон аз паи дил бесару по,
Чӣ кунам, кори маро пову саре пайдо нест.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

4. *маҷ*. истодагарӣ, тоқат, тобоварӣ.

Туро бо далерони ман пой нест,
Ба Ҳинд-андарун лашкаророй нест. *Фирдавсӣ*

Ба овардгаҳ мар-туро ҷой нест,
Туро хуб ба як мушти ман пой нест. *Фирдавсӣ*

5. *маҷ*. поя, мартаба, қадр.

Нишонданд шоистагонро зи пой,
Ба қадри ҳунар ҳар яке ҷуст ҷой. *Низомӣ*

6. *маҷ*. асл, буньёд.

Ҷаҳони ошиқӣ пое надорад,
Агар ҷонат ҳамебояд, ҷаҳон гир. *Анварӣ*

◇ **пои гарева** поён, доманаи тал, доманаи нишебӣ ва баландӣ.

Рӯзе ба ғурури ҷавонӣ сахт ронда будам ва шабонгоҳ ба пои гаревае суст монда. *Саъдӣ*

**пои печида** пои беҳаракат, пои сокин.

Мушфиқӣ, дар сафари ишқ зи по афтодӣ,
Пои печида хуш он дам, ки ба доман будӣ.
*Мушфиқӣ*

**пои сабот** *кинoя аз* истодагарӣ, устуворӣ, мустаҳкамӣ.

Алами маъракаи фатҳ бувад пои сабот,
Лангари баҳри пурошӯби ҷаҳон тамкин аст. *Соиб*

**пои тарсо** *кинoя аз* пиёлаи шаробхӯрӣ.

Маёр булбула, к-он румӣ аст хуношом,
Ки саҷдаҳош ҳама пеши пои тарсо шуд.
*Бадри Чочӣ*

**пои фигор** пои маҷрӯҳ ва ланг.

Кӯҳ бо мағзи кафида, чарх бо рӯи сиёҳ,
Абр бо парри шикаста, бод бо пои фигор.
*Масъуди Саъд*

**пои хобида** (*ё* **хоболуда**) пои карахту беҳис, пои беҳаракат; пои беқувват.

Охир аз аҷз чу гул ашк давондем ба чашм,
Пои хобидаи мо обила дар мижгон дошт. *Бедил*

Дастам аз беэътиборӣ пои хоболуда аст,
Поям аз беқувватӣ силӣ хӯрад аз доманам. *Сайидо*

**пои хуфта** *ниг*. **пои хобида.**

Теғи забон ба ошиқи ҳайрон чӣ мекунад,
Бо пои хуфта хори муғелон чӣ мекунад? *Соиб*

**пои чӯбин** пои аз чӯб сохташуда, пои сунъӣ; **(аз) пой то сар** аз аввал то охир, сар то сар, тамоман.

Қиссаи Лайливу Маҷнун пой то сар хондаам,
Ҳам ту аз Лайлӣ фузунӣ, ҳам ман аз Маҷнуни ӯ.
*Ҳилолӣ*

Бути наҷҷори ман сарвест якто,
Зи сар то пой пайванд аз тамошо. *Сайидо*

**пой дар гил** побандшуда, муқайяд, гирифтор.

Дасти ҳолӣ чӣ май ба ҷом кунад,
Пой дар гил чӣ сон хиром кунад? *Бедил*

**по дар ҳаво** беасл, беасос.

Хушам ба ваъдаи по дар ҳавои симбарон,
Ба чашми ташналабон мавҷаи шароб хуш аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ба** (*ё* **бар**) **пой** а) рост (истода), дар сари по (истода).

Ниёиш ҳамекард бар пой шоҳ,
Зи сар баргирифт он каёнӣ кулоҳ. *Фирдавсӣ*

Ӯ такья карда бар ҷамани боғу пеши ӯ
Озодагон нишаставу бутчеҳрагон ба по. *Фаррухӣ*

б) боқимонда, бар ҷой (истода).

Набинӣ з-он ҳама як хишт бар пой,
Санои Унсурӣ мондаст бар ҷой. *Низомии Арӯзӣ*

**пову пар** *кинoя аз* тобу тоқат, тобу тавон.

Ту додӣ маро зӯру оину фар,
Сипоҳу дилу ахтару пову пар. *Фирдавсӣ*

**пой афшурдан** а) истодагарӣ кардан, муқовимат намудан, пофишорӣ кардан.

Ба қалб-андарун пои худро фушурд,
Ба ҳар паҳлавон паҳлуеро супурд. *Низомӣ*

б) сабр кардан, тоб овардан, тоқат кардан.

Банд бар пой таваққуф чӣ кунад, гар накунад,
Шарти ақл аст бало дидану пой афшурдан. *Саъдӣ*

**по баланд кардан** давидан, бо суръат рафтан.

Азми ту пои бод банд кунад,
Бод ҳарчанд по баланд кунад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пой бастан** *касеро, чизеро* касе ё чизеро гирифтор кардан, касе ё чизеро ба банд андохтан.

Ба шамшер бояд гирифтан мар-ӯро,
Ба динор бастанш пой ар натонӣ. *Дақиқӣ*

**пой берун доштан** пой кашидан, дурӣ кардан, худро канор гирифтан.

Ҳар куҷо мавҷи ғами ишқи ту шабхун дорад,
Пои худ ақл аз он силсила берун дорад. *Махфӣ*

**пой берун ниҳодан** баромадан, хориҷ шудан.

В-аз хона ниҳам чу пой берун,
Гӯяд, ки зи дар маёй берун! *Ҷомӣ*

**пой бозгирифтан** дурӣ намудан, канора гирифтан, тарк кардан.

Пой агар бозгирифтам зи ту ман, он дигар аст,
Ту зи ман дасти умеди дигаре бозмагир.
*Заҳири Форьёбӣ*

**по боло ниҳодан** гурехтан, дур рафтан.

Доғи носури маро гар бар дили саҳро ниҳанд,
Аз хиҷолат лолаҳо бар кӯҳ по боло ниҳанд. *Соиб*

**пой будан** *ба чизе* ба чизе розӣ будан; ба чизе хоҳиш доштани касе.

Бад-ин бахшиш-андар маро пой нест,
Ба мағзи падарт андарун пой нест. *Фирдавсӣ*

**пой будан** *бо касе, чизе* тобу товон ва баробарӣ доштан бо касе ё чизе, қудрати муқобилат ва муқовимат доштан бо касе ё чизе; **по вокашидан** *ниг*. **по кашидан.**

Чун наёмад ба даст сӯҳбати ёр,
Вокашам по зи сӯҳбати ағьёр. *Ҷомӣ*

**пой гирифтан** мустаҳкам шудан, ҷой гирифтан.

Гуфтамаш сер бибинам, магар аз дил биравад,
В-он чунон пой гирифтаст, ки мушкил биравад.
*Саъдӣ*

**пой гузордан** пой ниҳодан, қадам мондан.

Бизад гурзу бифканд дарро зи ҷой,
Пас он гаҳ суи хона бигзорд пой. *Фирдавсӣ*

**пой даркашидан** *ниг.* **по кашидан** *аз чизе* а).

Чу дар хонаи Рум карданд ҷой,
Зи шуғли ҷаҳон даркашиданд пой. *Низомӣ*

**пой дарниҳодан** *ниг.* **пой ниҳодан.**

Зи хасми ту чун мамлакат гашт сер,
Ба хасмафканӣ пой дарнеҳ далер. *Низомӣ*

**пой даровардан** по гузоштан.

Ба кӯҳи раванда даровард пой,
Чу пӯлодкӯҳе равон шуд зи ҷой.*

**по дароз кардан** а) афтодан; б) оҷиз шудан.

Бо чунон қомат, эй санавбару сарв,
Шарм бояд, ки по дароз кунед. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пой доштан** устувор будан, тоқат кардан, тоб овардан; *муқ.* **пой доштан** *бо касе, чизе.*

На ҳар кӣ мӯй шикофад ба тири ҷавшанхой,
Ба рӯзи ҳамлаи ҷанговарон бидорад пой. *Саъдӣ*

**пой доштан** *бо касе, чизе* тобу тавон ва баробарӣ доштан бо касе, чизе, қудрати муқобилат ва муқовимат доштан бо касе, чизе; *муқ.* **пой доштан.**

Молик донист, ки бо ӯ пой надорад ва мардумонро гирд кард ва гуфт: Бо ӯ чӣ тадбир кунем?
*«Таърихи Табарӣ»*

**пой задан** қадам гузоштан, қадам мондан.

Бар сари ҳар сабза, ки пое задам,
Аз дили шӯрида навое задам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пой кам овардан** *киноя аз* баробарӣ карда натавонистан; мағлуб шудан, оҷиз гаштан.

Ман он касам, ки чу кардам ба ҳаҷв гуфтан рой,
Ҳазор Мунҷик аз пеши ман кам орад пой. *Сӯзанӣ*

**по кашидан** рафтуомадро қатъ кардан, қатъи алоқа кардан.

Ҳар ҷо ки рафт, дод гиребон ба дасти ғам,
Аз пои гул касе, ки дар ин фасл по кашид. *Соиб*

**по кашидан** *аз чизе* а) канора гирифтан, дурӣ гузидан, тарк кардан.

Қашида пои иродат зи хонаи маъмур,
Чу сел ҳар кӣ раҳи водии хароб гирифт. *Шоҳин*

б) дар иборaҳои рехта ба маънои аз ҳаракат мондан, муаттал шудан, дур рафтан, аз байн рафтан меояд, мас. 'аз гашт по кашидан' — аз ҳаракат мондан; мурдан,

Ҳар ҷо ки буд оҳуе, аз гашт по кашид,
Ҳар ҷо ки буд тоире, аз ошён фитод.
*Мӯҳташами Қошӣ*

**по каҷ гузоштан** а) аз роҳ баромадан, аз роҳ хориҷ шудан; б) ба хато афтодан, хато кардан; в) аз роҳи росткорӣ баромадан, рафтори ношоиста кардан.

Ҳар кӣ по каҷ мегузорад, мо дили худ мехӯрем,
Шишаи номуси олам дар бағал дорем мо. *Соиб*

**пой кӯбидан** (*ё* **кӯфтан**) а) пой задан.

Аз ғулғули кӯсу нолаи ной
Мекӯфт аҷал ба ҳар тараф пой. *Шоҳин*

б) рақсидан, рақс кардан.

Он яке барҷаҳад чу бӯзинагон,
Пой кӯбад ба нағмаи танбур. *Носири Хисрав*

**пой ниҳодан** қадам мондан, рафтан; иқдом кардан, озим шудан, азм кардан.

Луқмонро гуфтанд: Ҳикмат аз кӣ омӯхтӣ? Гуфт:
Аз нобиноён, ки то ҷое набинанд, пой наниҳанд.
*Саъдӣ*

Ба тифлӣ чу по дар дабистон ниҳод,
Ба андак таваҷҷӯҳ саводаш кушод. *Садри Зиё*

**пой печидан** *киноя аз* гурехтан, дур шудан, канорагирӣ кардан.

Мапеч, эй писар, гардан аз адлу рой,
Ки мардум зи дастат напечанд пой. *Саъдӣ*

**пой пеш ниҳодан** иқдом кардан; кӯшиш намудан.

Чӣ хуш гӯянд мардони ҷигардор,
Ки пое пеш неҳ, дасте бурун ор. *Ҳилолӣ*

**пой пеш ниҳодан** *аз касе* муқаддам шудан аз касе, пешқадам шудан, бартар шудан аз касе.

Ба сол аст кеҳтар фузуниш беш,
Аз он меҳтарон ӯ ниҳад пой пеш. *Фирдавсӣ*

**пой фурӯ кардан** пой дароз кардан, истироҳат кардан; **пой фурӯ кашидан** *киноя аз* ором шудан, таваққуф намудан.

Ҷаҳон бар ҷавонони ҷангозмой
Раҳо кун, фурӯ каш ту пирона пой. *Низомӣ*

**по фушурдан** *ниг.* **пой афшурдан.**

Алптигин пой бифушурд ва он сипоҳро бишикаст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар ба таслими вафо по фушурад тоқати аҷз,
Бода аз хуни раги санг кашад шишаи мо. *Бедил*

**пой хокӣ кардан** *киноя аз* сафар намудан, роҳ рафтан.

Ба даргоҳи ман пой хокӣ кунӣ,
Зи ҷӯшиданам тарснокӣ кунӣ. *Низомӣ*

**по хӯрдан** *киноя аз* фиреб хӯрдан.

... Ки беҳушӣ хуш аст аз ошиқ, аммо
На чандоне ки аз ғафлат хӯрад по. *Нозим*

**по шумурда гузоштан** бо эҳтиёт рафтор намудан; бо андеша кор кардан, бо мулоҳиза амал намудан.

Эй барқи бемурувват, поро шумурда бигзор,
Ҳар хори ин биёбон ризқи бараҳнапоест. *Соиб*

**пои** *касеро* **аз ҷое буридан** омадурафти касеро аз ҷое қатъ гардонидан; **пои** *касеро* **ба банд кардан** касеро асир ва муқайяд гардонидан.

Мар-он ҳар дуро пой карда ба банд,
Ба зиндон фиристод шоҳи баланд. *Фирдавсӣ*

**пои** *касе(ро)* **ба санг даровардан** *киноя аз* ба шикаст, ба мағлубият дучор кардан касеро.

Дигар кинахоҳе даромад ба ҷанг,
Фалак ҳам даровард пояш ба санг. *Низомӣ*

**пои буз афгандан** *киноя аз* бетоқат, ноором ва беқарор шудан.

Маро дар кӯят, эй шамъи никӯӣ,
Фалак пои буз афгандаст гӯӣ. *Низомӣ*

**пои саъй фарсудан** *киноя аз* кӯшиш кардан, ҳаракат намудан, иқдом кардан.

Баъд аз он пои саъй фарсуданд,
Дар насаб роҳи касб паймуданд. *Ҷомӣ*

**пои сукун гирифтан** беҳаракат мондан, дар як ҷо қарор гирифтан.

Ҳар кас, ки чун сафина дар ин баҳри беканор
Пои сукун гирифт, сари интиқол ёфт. *Шоҳин*

**по аз андоза берун ниҳодан** аз ҳадди худ таҷовуз намудан.

Ба гӯшат мебарад сар зулфи мушкин,
Дигар з-андоза берун мениҳад по. *Ҷомӣ*

**пой аз** *чизе* **берун овардан** (*ё* **ниҳодан**) берун шудан аз чизе, хориҷ гаштан аз чизе, тарки чизе кардан.

Аз ин пас ҳар чӣ ту хоҳӣ, бифармой,
Ки аз фармонт берун н-оварам пой.
*Фахриддини Гургонӣ*

Поят бӯсем бо дили соф,
Берун наниҳем по зи инсоф. *Ҳилолӣ*

**по аз вазъи худ** (*ё* **хештан) берун гузоштан** аз ҳадди худ берун шудан.

Барқи оҳаш хештанро мезанад бар хирманаш,
Чун гузорад по зи вазъи хештан берун ҳилол.
*Ваҳид*

**пой аз рикоби зиндагонӣ кашидан** *кинoя аз* тарки зиндагӣ кардан, ба марг розӣ шудан.

Инон бигсил зи омолу амонӣ,
Бикаш по аз рикоби зиндагонӣ. *Ҷомӣ*

**пой аз сар надонистан** (*ё* **нашинохтан**) ниҳоят ҳайрон будан, сахт парешон будан.

Паси зонуи ғам бо ҳалқа монам,
Ки сар аз пову по аз сар надонам. *Ҳилолӣ*

Агар дар поят афгандам сари худро, макун айбам,
Чунон будам, ки аз мастӣ зи сар нашнохтам поро.
*Шоҳӣ*

**пой аз хат берун ниҳодан** нофармонӣ кардан, саркашӣ намудан, аз ҳад берун баромадан; **пой ба** *чизе* **андаровардан** пой гузоштан ба чизе, қадам ниҳодан ба чизе.

Ба сӯи ҳисор андаровард пой,
Дар он роҳ аз ӯ гашт пардахта ҷой. *Фирдавсӣ*

**пой ба доман будан** *кинoя аз* ором гирифтан, як ҷо истодан, беҳаракат будан.

Сазад, ки пой ба доман бувад гадоёнро,
Чу дасти хайр ба ҳеҷ остин намебинанд. *Котибӣ*

**по ба** (*ё* **бар**) *чизе* **задан** қадру қимати чизеро надонистан; пешпо задан чизеро.

Ҳар кӣ дар давлат набинад пеши пои хештан,
Гар сароро чашм гардад, по ба давлат мезанад.
*Соиб*

**по ба по рафтан** баробар рафтан; дар як саф будан.

Ҳеҷ дар ишқ зи кас пои камӣ нест маро,
По ба по ҳамраҳи Маҷнун чу салосил рафтам.
*Мӯҳсини Таъсир*

**по ба рикоб будан** дар ҳоли шитоб будан.

Ҳилоли ид бувад бар сипеҳр по ба рикоб,
Ба ҷом, соқии гулчеҳра, май шитоб бирез!
*Хоқонӣ*

**по ба санг баромадан** *ниг.* **пой бар санг омадан.**

Чӣ бим аз мӯҳтасиб, бимам зи соқист,
Ки метарсам барояд по ба сангаш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**по ба санг даромадан** ба хатар дучор шудан; бад шудани аҳвол.

Биё, соқӣ, он сирфи беҷоданг
Ба ман деҳ, ки поям даромад ба санг. *Низомӣ*

**по ба қадри гилем дароз кардан** ба қадри дастрас ва имконияти худ кор кардан, мувофиқи ҳоли худ амал намудан; **по бар андоза кардан** ҳадди эътидол нигоҳ доштан, аз ҳад нагузаштан.

Бар андоза кун по бар андози хеш,
Ки бошад миёна — на андак, на беш. *Низомӣ*

**пой бар бодпой овардан** ба аспи тездав савор шудан.

Шабе раъи он зад, ки фардо зи ҷой
Чу бод оварад пой бар бодпой. *Низомӣ*

**пой бар дунболи мор ниҳодан** кори хатарнок кардан, худро ба хавфу хатар андохтан; *муқ.* **бар думи мор будани пой.**

Накардӣ машварат бо мо дар ин кор,
Ниҳодӣ пой бар дунболи газмор. *Низорӣ*

**пой бар санг омадан** *кинoя аз* пеш омадани хатар; дучор шудан ба сахтӣ ва мушкилӣ.

Худовандо, чу ояд пой бар санг,
Фитад киштӣ дар он гирдобаи танг ... *Низомӣ*

**пой бар сар ниҳодан** аз баҳри ҷон гузаштан.

Саъдиё, кунгураи васл баланд асту ҳар он-к
Пой бар сар наниҳад, дасти вай он ҷо нарасад.
*Саъдӣ*

**по бар ҷой будан** устувор будан, мустаҳкам будан.

Гуфто, ки агар бияфшурӣ пой,
Бошӣ чу дарахт пой бар ҷой. *Ҳилолӣ*

**пой бар ҷойгаҳ нигаҳ доштан** аз ҳадди худ нагузаштан.

Машав ғарра з-оби ҳунарҳои хеш,
Нигаҳ дор бар ҷойгаҳ пои хеш. *Фирдавсӣ*

**по беш аз гилеми худ кашидан** аз ҳадди худ таҷовуз кардан, аз ҳадди худ берун рафтан, ба кӯрпаи худ нигоҳ накарда пой дароз кардан.

З-ин сарзаниш, ки кард туро дӯст, Ҳофизо,
Беш аз гилеми хеш магар по кашидаӣ? *Ҳофиз*

**по дар гил доштан** бозмондан, дармондан, побанд шудан, оҷиз ва нотавон шудан; ба мушкилӣ ва сахтӣ дучор шудан.

Кӣ дар ишқи ту по дар гил надорад?
Кӣ роҳи ишқи ту манзил надорад? *Анварӣ*

**пой дар** (*ё* **ба**) **гил омадан** (*ё* **рафтан**) *ниг.* **по дар гил доштан.**

Шоҳӣ, ба кӯи ишқ гар афтодаӣ, манол,
Поят зи оби дидаи худ дар гил омадаст. *Шоҳӣ*

Сабр кун, пои ту чун рафта ба гил, ин на ҳиност,
Ки бибананд шабу рӯз зи по бикшоянд. *Соиб*

**пой дар гилеми (гӯшаи) хеш кашидан** *кинoя аз* мудохила накардан ба корҳои дигарон.

Пой каш дар гилеми гӯшаи хеш,
Даст бикшо ба касби тӯшаи хеш. *Ҷомӣ*

**по дар гиребон кардан** *кинoя аз* ноилоҷ гаштан, бечора шудан.

Дар муҳити ишқ поро дар гиребон кардаем,
Нест чун гирдоб ризқи мо ба ғайр аз печутоб.
*Бедил*

**пой дар доман кашидан** а) гӯша гирифтан, канора гирифтан; б) аз ҳаракат бозистодан, қарор гирифтан; ором гаштан.

Чанд гӯӣ: Пой дар доман кашу ин сӯ маё?
По кашидан чун тавон, дил мекашад сӯи туам!
*Ҳилолӣ*

**пой дар доман овардан** ба як ҷо қарор гирифтан, барқарор будан.

Агар пой дар доман орӣ чу кӯҳ,
Сарат з-осмон бигзарад дар шукӯҳ. *Саъдӣ*

**пой дар** (*ё* **ба**) **миён ниҳодан** миёнаравӣ кардан, восита шудан, восита гаштан.

Лутфат ар пой дарниҳад ба миён,
Гургро оштӣ диҳад бо меш. *Анварӣ*

**пой дар пай ниҳодан** таъқиб кардан, аз пас рафтан.

Фиребандаро пой дар пай манеҳ,
Чу рафтию дидӣ, амонаш мадеҳ. *Саъдӣ*

**по дар** *чизе* **пойбаст кардан** ба чизе побанд кардан, ба чизе муқайяд кардан.

Дар ин буми бегона кам кун нишаст,
Макун хешро по дар ӯ пойбаст. *Низомӣ*

**по дар рикоб (ё рикеб) будан** озими ҳаракат будан, дар ҳолати мурур будан; гузаранда будан.

Иноки умр аз ин сон дар нишеб аст,
Ҷавониро чунин по дар рикеб аст. *Низомӣ*

Нест, Соиб, ҷоми айши мо чу гул по дар рикоб,
То фалак гардон бувад, дар давр бошад ҷоми мо.
*Соиб*

**по дар рикоб (ё рикеб) ниҳодан** савор шудан; азми сафар кардан, қасди рафтан кардан.

Мениҳад по дар рикобу ман зи ғам хун мехӯрам,
Қош мешуд дидаи ман ҳалқаи чашми рикоб. *Ирсӣ*

**пой дар ҳино доштан** боздоштан аз ҳаракат, мумониат кардан ба рафтор.

Муғелон пои нозуктинатонро дар хино дорад,
Чӣ ғам дорад зи хор он кас, ки оташ зери по дорад.
*Соиб*

**аз замона по кашидан** мурдан.

Хоҷа Фозил, ки буд нодири аср,
Эй дареғ, аз замона пой кашид.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**аз пой андаромадан** а) ба замин афтодан, ғалтидан.

Зи пой андаромад тани пилвор,
Ҷудо кардаш аз тан сар Исфандиёр. *Фирдавсӣ*

б) *кинояи аз* ҳалок ва нобуд шудан.

Гар ман аз пой андароям, гӯ, дарой,
Беҳтар аз ман сад ҳазор аз даст рафт. *Саъдӣ*

**аз пой афкандан (ё афгандан)** а) оҷиз гардонидан, мағлуб кардан.

Забони ғунчаро, эй Сайидо, печида гуфтораш,
Зи по афканда сарви боғро мастона рафтораш.
*Сайидо*

б) маъдум сохтан, нест кардан, куштан.

Бар эшон бибахшуд зӯрозмой
В-аз он пас наяфканд касро зи пой. *Фирдавсӣ*

**аз по афкандани дарахти умр** *кинояи аз* ба поён расонидани зиндагӣ, мурондан.

Ба хушдилӣ гузарон баъд аз ин, ки боди аҷал
Дарахти умри бадандешро зи по афканд. *Рӯдакӣ*

**аз по афтодан (ё фитодан)** а) беҳаракат гаштан, беҳол афтодан; беҳуд шудан, беҳуш гаштан.

Ин мужда чу дар олам аз ӯ боз дарафтод,
Беҳуш шуданду ҳама аз пой фитоданд. *Исмат*

Маҷнун зи маи висол шуд маст,
Афтод зи пову рафт аз даст. *Ҳилолӣ*

б) *кинояи аз* маҳву нобуд шудан; мурдан.

Дар орзуи рӯи ту аз даст бирафтем
В-андар талаби васли ту аз пой фитодем. *Анварӣ*

**аз пой баргирифтан** аз миён бардоштан, нест кардан, куштан.

Як ҳафта сабр кунед ва қалъаро аз даст надиҳед, то ин ки мо ин сагро аз пой баргирем.
*«Роҳат-ус-судур»*

**аз пой дарнавардидан** аз пой афтондан; маҳву нобуд кардан.

Лашкари малик аз ақиби сардория шитофта бисьёре аз пой дарнавардиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз пой даровардан (ё андаровардан)** афтондан; мағлуб кардан.

Ба айвони ӯ оташ андарфиканд,
Зи пой андаровард кохи баланд.*

Ғами гетӣ чу аз поям даровард,
Ба ҷуз соғар набошад дастгирам. *Ҳофиз*

**аз по даромадан** а) афтодан; ғалтидан; б) ба сахтӣ дучор гардидан; оҷиз шудан.

Натарсад он ки бар афтодагон набахшояд,
Ки гар зи пой дарояд, касаш нагирад даст? *Саъдӣ*

в) мағлуб шудан.

Якдигарро биёзмоем, то даст киро бувад ва кӣ аз пой дарояд. *Авфӣ*

г) сарнагун шудан, вайрон гаштан, несту нобуд шудан.

Ҳар бино, ки бунъёди он бар боди ҳавас ниҳода бошанд, зуд аз по дарояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз пой нишастан** ором гирифтан, қарор гирифтан.

Солҳо баҳри ту наншастам зи по,
Шарм бодат к-афканӣ аз по маро. *Ҷомӣ*

**аз пой нишондан** а) шинондан.

Нишондаш ҳамон гаҳ Фаридун зи пой,
Сазовор кардаш яке хуб ҷой. *Фирдавсӣ*

б) *кинояи аз* нест кардан, маъдум гардонидан; дур кардан, паст кардан.

Қадат бар ҷони мардум фитна шуд, боре чӣ хуш бошад,
Агар биншинию ин фитнаро аз пой биншонӣ.
*Ҳилолӣ*

**аз пой овардан** мағлуб кардан.

Маро гар на пирӣ бибастӣ ба ҷой,
Ба танҳой овардамешон зи пой. *Асадӣ*

**аз пой рехтан** аз сар то по рехтан, тамоман рехтан; *кинояи аз* нест шудан, аз байн рафтан, маъдум гаштан.

Ёри гулрух чу маро бор надод,
Гули умрам ҳама аз пой бирехт. *Анварӣ*

**аз по фитодан** *ниг.* **аз по афтодан; аз пой фурӯд омадан** аз пой афтодан, ғалтидан.

Фурӯд омад аз пой сарви саҳӣ,
Гусаст он камаргоҳи шоҳаншаҳӣ. *Фирдавсӣ*

**аз ҷой рафтани пой** лағзидан; *кинояи аз* муфлис гаштан, қашшоқ шудан.

Бидодӣ зи ганҷ олату чорпой,
Намондӣ, ки пояш бирафтӣ зи ҷой. *Фирдавсӣ*

**ба пой андаровардан** *кинояи аз* сарнагун кардан, вожгун намудан.

Агар кӯҳ пеши ман ояд ба роҳ,
Ба пой андарорам ба пилу сипоҳ. *Фирдавсӣ*

**ба пой андаромадан** паст шудан, хор гаштан, тамом шудан, аз байн рафтан.

Чу меҳтар шуданд он, ки буданд кеҳ,
Ба пой андаромад сари марди меҳ. *Фирдавсӣ*

**ба пой будан** а) истодан, сокин будан, қарор гирифтан.

Ту якчанд мебош наздам ба пой,
Ки то ман ба корат занам нек рой. *Фирдавсӣ*

б) қоим будан, рост истодан; барқарор будан, пойдор будан.

Ҷаҳондор дар қалбгаҳ кард ҷой,
Дирафши каёниш бар сар ба пой. *Низомӣ*

Зи адл аст ин гӯи гардон ба пой,

Зи адл аст ин танг майдон ба пой. *Ҷомӣ*

**ба пои худ гирифтан** ба ҳиссаи худ гирифтан, ба худ гирифтан.

Миёни мову Маҷнун шуд чу иқлими ҷунун қисмат,
Ба пои худ гирифтам сар ба сар хори биёбонро.
*«Чароғи ҳидоят»*

**ба (ё бар) пой доштан** нигаҳдорӣ кардан, муҳофиза намудан.

Вай ин хонадони бузургро, ки ҳамеша бар пой бод, бар пой натавонад дошт.*

Маро галлабонӣ ба ақл асту рой,
Ту ҳам галлаи хеш дорӣ ба пой. *Саъдӣ*

**ба пой кардан** а) насб кардан, устувор намудан; б) таъин кардан.

Пас ин ҷо халифате ба пой кард ва худ бирафт ва ба Қобул шуд. *«Таърихи Систон»*

в) буньёд кардан, сохтан, ба вуҷуд овардан.

Ин гуҳарин хонаи минонамой
Кард ба сунъ аз паи мардум ба пой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба пой мондан** устувор мондан, пойдор мондан; боқӣ мондан.

Чунон чун ба як шаҳр ду кадхудой
Бувад, буми эшон намонад ба пой. *Фирдавсӣ*

**ба пой овардан** хароб кардан, вайрон намудан.

Ҳамебистурад марг девонҳо,
Ба пой оварад коху айвонҳо. *Фирдавсӣ*

**ба пой омадан** хароб гаштан, сарнагун шудан.

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки аз як сухан
Ба пой омад ин шорсони куҳан. *Фирдавсӣ*

**ба (ё дар) пои** *касе* **сар ниҳодан** а) *киноя аз* таъзим ва саҷда намудан ба касе; б) *киноя аз* таслим шудан ба касе; сар фидо кардан, қурбон шудан.

Бархез, то ниҳем сари худ ба пои дӯст,
Ҷонро фидо кунем, ки сад ҷон фидои дӯст.
*Ҳилолӣ*

**ба (ё дар) пой хор доштан** дар азоб будан, дар ранҷу алам будан, дар меҳнату машаққат будан.

Чу шохи гул ба по гар дошт хоре,
Зи худ мерафт чун бӯи баҳоре. *Ҳозиқ*

**ба (ё бар) пой хостан** рост шудан, хестан, ба пой истодан.

Шунид ин сухан Зол, бар пой хост,
Чунин гуфт, к-эй хисрави додрост... *Фирдавсӣ*

Ба расми маъзарат Юсуф ба по хост,
Ба маҷлис ҳозиронро узрҳо хост. *Ҷомӣ*

**ба пой шудан** ба вуҷуд омадан, барпо гаштан, падид омадан.

Савори дигар аз ҳар ҷинсе бар эшон пайвастанд ва ҷанги бузург ба пой шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ба пои** *касе* **(ба) ҷое рафтан** бо дасти касе коре кардан, ба воситаи касе иҷро намудани коре.

З-ин бехирадӣ бувад фузунтар,
Гар ҷой равӣ ба пои дигар. *Шоҳин*

**ба пушти пой дидан** ба гузашта назар кардан.

Ба пушти пои худ бин, рав, ки дар даст
Аз ин оинаи беҳтар надорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**бар пои** *касе* **будан** лоиқ ва сазовори касе будан, муносиб будан.

Ба роҳе рав, ки бар пои ту бошад,
Ба ҷое шав, ки маъвои ту бошад.
*Фахриддини Гургонӣ*

**бар (ё абар) пой кардан** а) насб кардан, устувор намудан; б) рост намудан, баланд бардоштан.

Дирафше дилафрӯз бар пой кард,
Ялонро ба қалб-андарун ҷой кард. *Фирдавсӣ*

в) таъин кардан.

Ҳамон чил ҳазор аз далерони мард
Пасу пушти лашкар абар пой кард. *Фирдавсӣ*

**бар пой шудан** а) истодан.

Чу шуд дер бар пой, хоб омадаш,
Ҳам аз истодан шитоб омадаш. *Фирдавсӣ*

б) равон шудан; хестан, баланд шудан (ба тезӣ); **бар пой ҷастан** бархостан.

Дигарҳо як ба як бар пой ҷастанд,
Вале баҳри гурез аз ҷой ҷастанд. *Ҳилолӣ*

**бар думи мор будани пой** дар хафву хатар будан; *муқ.* **пой бар дунболи мор ниҳодан.**

Эй, ки имрӯз бар сари ганҷӣ,
Пой фардот бар думи мор аст. *Анварӣ*

**гирди пои ҳавз гардидан** *киноя аз* ҳайрону саргардон аз паи матлабе дар ҷое гаштан.

Хуни ман мерехт ҳамчун оби ҳавз он моҳу дигар
Гирди пои ҳавз мегашт ин дили маҷрӯҳи зорам.
*Авҳадӣ*

**дар пой афкандан** хор кардан, паст ва ҳақир намудан; **дар пои** *касе, чизе* **афтодан (ё фитодан)** а) оҷиз шудан, нотавон гаштан дар назди касе, чизе.

Гурӯҳе, ки бар пил карданд зӯр,
Фитоданд чун пила дар пои мӯр. *Низомӣ*

б) барои зиёрат ва побӯс сар хам кардан.

Аҷуза чун манорае аз нур ва фавворае аз файз мушоҳида кард, беихтиёр дар пояш афтод.
*Садри Зиё*

**дар гил будани пои** *касе ниг.* **по дар гил доштан.**

Бе ту дар ҳар хона дасте бар сарест,
В-аз ту дар ҳар гӯша рое дар гилест. *Анварӣ*

**зери по (андар)молидан** помол намудан, нест у нобуд гардонидан.

Гунаҳшон зери по андар бимолид,
Чунон к-аз хашми ӯ як тан нанолид.
*Фахриддини Гургонӣ*

**зери по овардан** *чизеро киноя аз* чизеро мусаххар кардан, чизеро ба тасарруф даровардан, чизеро соҳиб шудан.

Чу ин чор гавҳар ба ҷой оварад,
Ба мардӣ ҷаҳон зери пой оварад. *Фирдавсӣ*

**зери пои худ дидан** *чизеро киноя аз* чизеро дар тасарруфи худ дидан, худро соҳиби чизе дидан.

Офоқ ба муддаои худ бин,
Олам ҳама зери пои худ бин. *Ҳилолӣ*

**кунд будани пои** *касе, чизе киноя аз* оҷизу нотавон будан.

Донист, ки пои саъй кунд аст,
В-он ноқаи безимом тунд аст. *Ҷомӣ*

**кӯтоҳ будани пои** *касе киноя аз* пастмақом будани касе; бекудрат будан, оҷиз будани касе.

Ба саодат ба суви охури худ боз хиром,
Ки туро поя баланд аст, маро по кӯтоҳ. *Анварӣ*

**пеши по(-и худ ё хештан) дидан** *киноя аз* дурандешӣ кардан, бо мулоҳиза рафтор намудан, дониста кор кардан.

Ба авҷи чарх агар натвон расидан,
Кӣ шуд монеъ зи пеши пой дидан?! *Бедил*

Ҳар кӣ дар давлат набинад пеши пои хештан,
Гар саропо чашм гардад по ба давлат мезанад.
*Соиб*

**пушти по задан** *чизеро* беэътиной кардан ба чизе, чизеро беқадр намудан, чизеро хор доштан.

Мезанам бар остони аҳли давлат пушти по,
То ба даст овардаам домони истиғнои хеш. *Сайидо*

**устувор будани пои** *касе* азми қатъӣ доштан, собитқадам будан.

Ба аҳдам даст мегирӣ, валекин
Кӣ мегӯяд, ки поят устувор аст? *Анварӣ*

**ПОАВРАНҶАН** پاورنجن ҳалқаи заррин ё нуқрагин, ки занҳо ба пой мебананд, халхол.

Зи поавранҷани он сарви озод
Ба гил дармонда пои сарви озод. *Маъруфии Балхӣ*

**ПОАНДОЗ** پااندار *ниг.* **пойандоз.**

**ПОАФЗОР||ПОЙАФЗОР** پاافزار||پای‌افزار попӯш, чизе, ки ба пой мепӯшанд, ҳамчун мӯза, кафшу маҳсӣ, чоруқ ва ғ.

Тараб з-он гуна бар шоҳ уштулум кард,
Ки пойафзор ҷусту пой гум кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОАФШОР||ПОЙАФШОР** پاافشار||پای‌افشار ду тахтачаи хурди ба андозаи кафи пой дар дастгоҳи бофандагӣ, ки бофандагон дар рӯи онҳо по гузошта ба навбат мефишоранд ва дастгоҳро ба ҳаракат медароранд.

Нест бофанда ӯ ба дастафзор,
На ба моку, наварду поафшор. *Шайхи Озарӣ*

**ПОБАЛАНД** پابلند **1.** пойдароз, ҳайвоноти монанди шутур, асп ва ғ.; **2.** *маҷ.* устод, моҳир; машҳур.

Сиҳрипд... мавсум ба Фирӯзобод аст ва аҳлаш ба санъати наққошӣ побаланд мебошанд. *«Оташкада»*

**ПОБАНД||ПОЙБАНД** پابند||پای‌بند **1.** банд, расан, занҷир ё ҳалқае, ки ба пои маҳбусон ё ҳайвонот мебананд.

Бифармуд, к-аз зар яке пойбанд
Ниҳоданд бар пои пили баланд. *Низомӣ*

Пир гуфт: Хари моро ба нӯхта ва побанд сару коре нест. *Савдо*

**2.** *маҷ.* муқайяд; гирифтор, асир.

Наёмад ба наздики роям писанд;
Ман осудаву дигаре пойбанд. *Саъдӣ*

Агар побанди ишқат дил намебуд,
Зи иқлими бадан мекардам ихроҷ. *Махфӣ*

**пойбанди дом шудан** ба дом афтодан.

Бибурд хоб зи ҳамсоя нолаи Хисрав,
Мабод, мурғи чаман пойбанди дом шавад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* вобаста, алоқаманд, марбут.

Ҷунбиши осмон ба нақши худ аст,
Пойбанди тавилаву гала нест. *Анварӣ*

Вуҷуди ту сари мӯй аст сар ба сар савдо,
Ки кори ҳар ду ҷаҳон пойбанди ин сари мӯст.
*Исмат*

◇ **пойбанди аёл** он кӣ зану бача дорад, марди аёлманд.

Эй гирифтору пойбанди аёл,
Дигар осудагӣ мабанд хаёл. *Саъдӣ*

**ПОБАРАҲНА** پابرهنه пойлуч.

Оқил ба канори об то пул меҷуст,
Девонаи побараҳна аз об гузашт.*

**ПОБАРАҲНАГӢ** پابرهنه گی пойлучӣ.

Дастам зи кӯтаҳӣ гиреҳе во намекунад,
Аз побараҳнагӣ ситам аз хор мекашам. *Сайидо*

**ПОБАРҶО(Й)||ПОЙБАРҶО(Й)** پابرجا(ی)||پای‌برجا(ی) пойдор, устувор, собитқадам, боматонат.

Дил чу паргор ба ҳар сӯ давароне мекард,
В-андар он доира саргаштаи побарҷо буд. *Ҳофиз*

Наниҳодӣ зи кӯҳ берун пой,
Балки будӣ чу кӯҳ побарҷой. *Ҷомӣ*

Пойбарҷой бошу саргардон
Чун сукуну таҳарруки паргор. *Саноӣ*

**ПОБАСТ||ПОЙБАСТ** پابست||پای‌بست **1.** он кӣ пояш баста шудааст; *маҷ.* муқайяд, гирифтор, асир.

Аз тарфи боғ нолаи булбул намерасад,
Мискин магар ба доми гуле пойбаст шуд? *Ҷомӣ*

Қай шавам побасти тору пуди худ чун анкабут,
Қуввати парвоз агар ҳамчун магас бошад маро.
*Сайидо*

**2.** *маҷ.* вобаста; тобеъ.

Чу сарриштаи кор дар дасти туст,
Кунанда ба ҳар кор побасти туст. *Ҷомӣ*

**3.** буньёд, таҳкурсӣ, асос, пойдевор.

Хоҷа дар банди нақши айвон аст,
Хона аз пойбаст вайрон аст. *Саъдӣ*

**ПОБАСТА||ПОЙБАСТА** پابسته||پای‌بسته он кӣ пояш баста шудааст; *маҷ.* гирифтор, асир.

Ошиқ, ки ба васл умедвор аст,
Побастаи қайди интизор аст. *Ҳилолӣ*

**ПОБАҶО** پابجا *ниг.* **побарҷо(й).**

Чу субҳам ҷон ба лаб, аз меҳр дамсозе чунин бояд,
Чу шамъам побаҷо, дар сӯз сарбозе чунин бояд.
*«Хизонаи омира»*

**ПОБОЗ||ПОЙБОЗ** پاباز||پای‌باز **1.** пойкӯб, пойзан; **2.** раққос, рақскунанда.

**ПОБОЗӢ||ПОЙБОЗӢ** پابازی||پای‌بازی **1.** пойкӯбӣ, пойзанӣ.

Муаллим чун кунад дастоннавозӣ,
Кунад кӯдак ба пешаш пойбозӣ. *Фахриддини Гурғонӣ*

**2.** рақс, раққосӣ.

Гурӯҳе дар нишоту аспбозӣ,
Гурӯҳе дар самоъу пойбозӣ. *Фахриддини Гурғонӣ*

Бияфшон зулфу сӯфиро ба побозиву рақс овар,
Ки аз ҳар руқъаи далқаш ҳазорон бут бияфшонӣ.
*Ҳофиз*

**ПОБУС||ПОЙБУС** پابوس||پای‌بوس аз камоли эҳтиром пои касеро бӯсидан; саломy таъзим аз рӯи шикастанафсӣ ва фурӯтанӣ; зиёрат.

Ба пойбӯс ҳавас бурданам фузулӣ буд,
Ҳамин бас аст, ки болинам остони дар аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ба хоки пои ту савганд меҳрам, ки дигар
Ба пойбӯси туам тоби интизор намонд. *Мушфиқӣ*

**ПОБУСӢ||ПОЙБУСӢ** پابوسی||پای‌بوسی *ниг.* **побӯс.**

Қадам, эй Сайидо, дар боғ агар бе ёр бигзорам,
Ба побӯсӣ маро хор аз сари девор меояд. *Сайидо*

То дод навид аз қадамат абр чаманро,
Бикшод ба побӯсии ту ғунча даҳанро. *Махфӣ*

**ПОВАРАҚ** پاورق калимаи аввалини саҳифаи дуйӯм, ки барои мураттаб омадани варақҳо дар охири саҳифаи якӯм навишта мешавад.

Гӯшагир авроқи гардунро бувад чун повароқ,
Поварақ созад дуруст авроқро, гар абтар аст. *Туғро*

**ПОГАРОН** پا گران *киноя аз* ҳомиладор, дуҷон.

Дар зери бор нолакунон хоб меравӣ,
Хезӣ зи ҷой ҳамчу занфони погарон. *Сайидо*

**ПОДА** پاده **1.** галаи чорпоён, галаи гову хару буз ва ғ.

Модаговони подааш ҳар як
Шоҳпарвар бувад чу Пармоюн. *Фароловӣ*

**2.** чӯбдасти дурушт, асои калон, боҳу.

Хасм дар дасти қаҳрат афтода,
Пойҳо дар рикоб чун пода. *Саноӣ*

**ПОДАБОН** پاده‌بان посбон ва чародиҳандаи пода, подачӣ.

Эй сахтрӯи сустқадам, чобукӣ макун!
Ҳастӣ ту пеш як қадам аз гови подабон. *Сайидо*

**ПОДАЛА** پادله *х.* **1.** тори нукра ё тилло; **2.** либоси аз тори нукра ё тилло бофташуда.

**ПОДАЛАПӮШ** پادله‌پوش пӯшандаи либоси аз тори нукра ё тилло бофташуда.

Ҳавое бас ки зад аз ҳар тараф ҷӯш,
Ҳаво шуд дар арӯсӣ подалапӯш. *«Хизонаи омира»*

**ПОДАРГИЛ** پادرگل *ниг.* **по(й) (пой дар гил).**

Чу боди субҳдам доранд савдои сафар бар сар,
Ба гулзори ҷаҳон як сарви подаргил намебошад.
*Сайидо*

**ПОДАРҲАВО** پادرهوا *ниг.* **по(й) (по дар ҳаво).**

**ПОДАФРОХ** پادافراه *ниг.* **бодафрох.**

Шитобкортар аз бод вақти подошан,
Дарангпешатар аз кӯҳ вақти подафрох. *Фаррухӣ*

Мар-ӯро гуфт: Шоҳо, комгоро,
Чӣ тарсонӣ ба подафроҳ моро. *Фахриддини Гургонӣ*

**ПОДАЧӢ** پاده‌چی||پادچی *ниг.* **подабон.**

Подачӣ дилбар надорад кор бо буду набуд,
Меравад дунболи ҳар кас, то алафзоре намуд. *Сайидо*

**ПОДЗАҲР** پادزهر доруи зидди заҳр, чизе ки бар зидди заҳр кор фармуда мешавад, заҳрмӯҳра.

Зи доноӣ ӯро фузун буд баҳр,
Ҳаме заҳр бишнохт аз подзаҳр. *Фирдавсӣ*

Ба сони дарахтест гарданда даҳр,
Гаҳе заҳр бораш гаҳе подзаҳр. *Асадӣ*

**ПОДИР** پادير чӯбе, ки барои нигаҳдории девори хамида ё сақфи шикаста гузошта мешавад; тиргак, танба, пуштак, пуштибон.

На подир бояд туро, на сутун,
На девори хишту на з-оҳан даро. *Рӯдакӣ*

**ПОДОМ** پادام *ниг.* **пойдом.**

**ПОДОШ** پاداش **1.** ҷазо, сазо; **2.** мукофот, мукофоти амал, музд.

Бо аҳли ҷафо вафо раво нест,
Подоши ҷафо ба ҷуз ҷафо нест. *Ҷомӣ*

Ту подоши некӣ надонӣ чаро,
Ки дар пояи бад нишонӣ маро. *Шоҳин*

**ПОДОШАН** پاداشن *ниг.* **подош.**

Подошани некон ҳама некист дар ин мулк,
Чун он ки бадонро зи бадӣ бодфароҳ аст. *Сӯзанӣ*

Ҷафо бошад ба ишқ-андар батар з-ин,
Ки подошан бувад меҳри маро кин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПОДШАҲ** پادشه *ниг.* **подшоҳ.**

**ПОДШАҲПИСАР** پادشه‌پسر шаҳзода, писари подшоҳ.

Подшаҳписаре ба сайд аз лашкариён дур афтода буд. *Саъдӣ*

**ПОДШАҲӢ** پادشهی *ниг.* **подшоҳӣ.**

**ПОДШЮ** پادشا *ниг.* **подшоҳ.**

**ПОДШОӢ** پادشائی *ниг.* **подшоҳӣ.**

**ПОДШОҲ||ПОДШО||ПОДШАҲ** پادشاه||پادشا||پادشه **1.** соҳиби тахту тоҷ, ҳукмрони мутлақи як мамлакат ё кишвар, шоҳ.

Вардона деҳи бузург аст ... ва устувор, аз қадим боз ҷои подшоҳон будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Як шаҳру ду подшаҳ нагунҷад,
Ду сар ба яке кулаҳ нагунҷад. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* фармонраво, соҳибихтиёр.

Ҳамедун нагаштанд аз аспон ҷудо,
Набуданд бар якдигар подшо. *Фирдавсӣ*

Касе, к-ӯ бувад бар хирад подшо,
Равонро надорад ба роҳи ҳаво. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* ғолиб, фотеҳ, музаффар.

Агар бар ман ин аждаҳои бузург,
Ки хонад варо нохирадманд гург,
Шавад подшо, чун падар бишнавад,
Хурӯшон шавад, з-он сипас наґнавад. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* худо.

Дигар чун шуд аз мом Юсуф ҷудо,
Сабук Ҷабраил омад аз подшо. *Фирдавсӣ*

**5.** *киноя аз* маҳбуба; ◇ **подшоҳи Нимрӯз** а) подшоҳи Систон, ки кишвари Нимрӯз ҳам номида мешуд; б) *киноя аз* офтоб; **подшоҳи ним рӯз** *д.* а) *киноя аз* Одам, ки гӯё ними рӯз дар биҳишт будааст; б) *киноя аз* Муҳаммади пайғамбар, ки гӯё ӯ дар қиёмат то ним рӯз умматони худро шафоат мекардааст; **подшоҳи Хутан (ё Чин)** *киноя аз* офтоб; **подшоҳи ҳусн** соҳибҳусн, соҳибҷамол, зебо (сифати маҳбуба).

Эй подшоҳи ҳусн, Ҳилолӣ гадои туст,
Хоҳам, ки сӯи ӯ гузарӣ аз раҳи карам. *Ҳилолӣ*

**ду подшоҳи қаҳҳор** *киноя аз* шабу рӯз, лайлу наҳор.

**ПОДШОҲЗОДА** پادشاه‌زاده шоҳзода, фарзанди подшоҳ.

**ПОДШОҲОНА** پادشاهانه шоистаи подшоҳ, сазовори подшоҳ; шоҳона.

Ҳамагӣ назару ҳиммати подшоҳонаи мо бар тарфеҳи ҳоли раоё (аст). *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПОДШОҲӢ||ПОДШОЙ||ПОДШАҲӢ** || پادشاهی || پادشائی || پادشهی **1.** салтанат, шоҳӣ, мамлакатдорӣ, ҳукмронӣ.

Чу хисрав ба бедод корад дарахт,
Бигардад аз ӯ подшоҳию бахт. *Фирдавсӣ*

В-агар ҷавр дар подшоҳӣ кунӣ,
Пас аз подшоҳӣ гадоӣ кунӣ. *Саъдӣ*

**2.** дастьёбӣ; ӯҳдабароӣ, чораҷӯӣ.

Подшоҳӣ нестат бар реши хад,
Подшоҳӣ чун кунӣ бар неку бад. *Румӣ*

**ПОДУКОНӢ** پادکانی **1.** шахси каммояе, ки дар пои дӯкони дигаре нишаста савдо мекардааст.

Накди ҷон дар каф ба бозори ту меоем мо,
Гӯл хӯрдан аз ҳарифи подуконӣ зуд бувад.
*Шарафуддини Шифоӣ*

**2.** даллол.

**ПОЁБ** پایاب **1.** обе, ки пой ба таги он мерасад ва бевосита аз он гузаштан мумкин аст; оби паст, пастоб, гузаргоҳи об.

Баъзе мавзеъ чунон буда, ки ҳеҷ ҳайвон поёб наёфтӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Пеш аз он ки дар гирдоби махуф афтад, худро ба поёб тавонад расонид. *«Калила ва Димна»*

**2.** таки об, қаъри об.

Ҷоҳил нарасад дар сухани жарфи ту, оре,
Қаф бар сари баҳр ояду дурдона ба поёб. *Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* истодагарӣ, қудрати муқовимат, тобу тоқат.

Агар худ надоранд поёби ҷанг,
Бар эшон кунам рӯзи торик танг. *Фирдавсӣ*

Насри Сайёр донист, ки ӯро бо Абӯмуслим поёб набувад. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳар кӣ бе дӯст мебарад хобаш,
Ҳамчунон сабр ҳасту поёбаш. *Саъдӣ*

**ПОЁН** پایان **1.** охир, анҷом, интиҳо, хотима.

Дар навмедӣ басе умед аст,
Поёни шаби сияҳ сафед аст. *Низомӣ*

Чун поёни ин кор пайдо нест, чаро чун нодони хаёлпараст ҳарф мегӯӣ? *«Нигори дониш»*

**поён пазируфтан** ба охир расидан, анҷом ёфтан.

Чу поён пазируфт гуфтори шоҳ,
Шудандаш саногӯӣ хуршеду моҳ.*

**(ба) поён расидан** *ниг.* **ба поён омадан.**

Гар сад ҳазор сол бигӯям ба сад забон,
Поён намерасад зи ғамат достони мо. *Ибни Ямин*

Замоне гар ин дам ба поён расад,
Зи мо то чӣ монад, ба ёрон расад?! *Шоҳин*

**поён шудан** анҷом ёфтан, тамом шудан.

Сараш мебасту дигар боз мекард,
Чу поён шуд, зи сар оғоз мекард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба поён овардан** ба охир расонидан, анҷом додан, тамом кардан.

Ҳамчунон сурма, ки духти хубрӯй
Ҳам ба сони гард бардорад аз ӯй.
Гарчи хар рӯз андаке бардорадаш,
Бофдам рӯзе ба поён орадаш. *Рӯдакӣ*

**ба поён омадан** ба охир расидан, тамом шудан, анҷом ёфтан.

Оқибат водии ҳаҷри ту ба поён ояд,
Гарчи шуд борагии саъй дар ин бодия танг. *Ҷомӣ*

**ба поён расидан** *ниг.* **(ба) поён расидан; ба поён расонидан** а) *ниг.* **ба поён овардан.**

Бобохон ин ҳикоятро бо шадду мадди тамом ба поён расонид. *Садри Зиё*

б) адо намудан, иҷро кардан.

Ҳар ёр, ки бо ёр диҳад дасти иродат,
Ҳайф аст, ки он аҳд ба поён нарасонад. *Исмат*

**ба поён шудан** ба поён расидан, ба охир расидан.

Чу ба поён шуд ин ҳикояти нағз,
Гашт бар сурх гул ҳаворо мағз. *Низомӣ*

**2.** поин, паст.

Сухан низ нашниду нома нахонд,
Маро пеши тахташ ба поён нишонд. *Фирдавсӣ*

Аз ин кӯҳ афканад худро ба поён,
Ки сидқи хешро созад намоён. *Ҳилолӣ*

**3.** таг, зер; умқ.

Наравад хушманд дар обе,
То набинад нахуст поёнаш. *Саъдӣ*

**4.** канор, домана.

Дар поёни кӯҳ қарья бино карданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **поёни кор нигаристан** оқибати корро андешидан, оқибатбинӣ кардан.

Ҳар кӣ аввал бингарад поёни кор,
Андар охир ӯ нагардад шармсор. *Румӣ*

**ПОЁНБИН** پایان‌بین оқибатбин, оқибатандеш, дурандеш.

**ПОЁНБИНӢ** پایان‌بینی оқибатандешӣ, оқибатбинӣ.

**ПОЁНДОН** پایان‌دان поёнбин, оқибатандеш.

**ПОЁНДОНӢ** پایان‌دانی оқибатандешӣ, оқибатбинӣ.

Буд марде солеҳе, раббоние,
Ақли комил дошт, поёндоние. *Румӣ*

**ПОЁННИГАР** پایان‌نگر оқибатандеш, оқибатбин, дурандеш.

Чашми шаҳ ду газ ҳамедид аз луғаз,
Чашми он поённигар панҷоҳ газ. *Румӣ*

**ПОЁННИШИН** پایان‌نشین пастнишин, пастмақом, паструтба, пастмартаба.

Мурувват беш аз болонишин поённишин дорад,
Маро аз гардиши афлок санги осиё беҳтар. *Сайидо*

**ПОЖАНД||ПОЗАНД** پاژند||پازند номи китобе дар забони паҳлавист, ки оид ба шарҳу тафсири китоби «Жанд» ё «Занд» аст; *ниг.* **Занд I, Жанд I 1.**

Бигӯям, к-он чӣ жанд асту чӣ оташ,
К-аз он «Пожанд»-у «Жанд» омад мусаммо. *Хоқонӣ*

Зардушт шарҳе бар он навишта ба «Пожанд» мавсум гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ПОЖАХ||ПОЗАХ** پاژخ||پازخ молиш; озор, азият.

Посор мекунад ману хубонро,
Танг омадам зи пожаху посораш. *Носири Хисрав*
Эй карда дилам ғами ту рах рах,
То чанд кашам зи ишқ пожах?!*

**ПОЗАНД** پازند *ниг.* **пожанд.**

**ПОЗАХ** پازخ *ниг.* **пожах.**

**ПОЗАҲР** پازهر *ниг.* **подзаҳр.**

На ҳар-к теғе дорад, ба ҳарб бояд рафт,
На ҳар-к дорад позаҳр, заҳр бояд хӯрд.
*Абулфатҳи Бустӣ*
Сухан заҳру позаҳру гарм асту сард.
Сухан талху ширину дармону дард.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ПОЗОЧ||ПОЗОҶ** پازاچ||پازاج доя, дояи ширдиҳанда, дояи тарбиятгар.

Гуфтаи ман ҳалолзода ба табъ
Набувад мар-хашукро позоҷ. *Сӯзанӣ*

**ПОИДАН** پائیدن **1.** истодан, ист кардан, таваққуф намудан.

Деҳқон ба саҳаргоҳон, к-аз хона биёяд,
На ҳеҷ биёромаду на ҳеҷ бипояд. *Манучеҳрӣ*
Шунид аз дарун ориф овози пой,
Ҳало! — гуфт, — бар дар чӣ пой, дарой. *Саъдӣ*

**2.** чашм доштан, умед кардан, мунтазир шудан.

В-арат сӯи Афросиёб аст рой,
Бирав назди ӯ, ҷанги моро мапой. *Фирдавсӣ*
Раҳ зи ту поянду ту раҳдеҳ най,
Меҳтари деҳ худ туву дар деҳ най. *Низомӣ*

**3.** нигаҳ доштан, муҳофизат кардан, ҳифз кардан.

Бихӯр ҳар чӣ дорӣ, ба фардо мапой,
Ки фардо магар дигар ояди рой. *Фирдавсӣ*
Забонро бипой аз бадандешу дӯст,
Ки наздиктар душмани сард ӯст. *Асадӣ*

**4.** устувор будан, барқарор будан, давомдор будан, поянда будан.

Чаро бар як сухан ҳаргиз напой,
Бигардонӣ, чу чархи осиёй. *Фахриддини Гургонӣ*
Ҳар чӣ зуд барояд, дер напояд. *Саъдӣ*

**5.** тобу тоқат кардан, муқовимат намудан, истодагӣ кардан.

Напояд ба дандоншон санги сахт,
Магаршон ба якбор баргашт бахт. *Фирдавсӣ*

**6.** мондан, боқӣ мондан, иқомат кардан.

Кунун ранҷ бардору эдар биёй,
Бад-ин марз чандон ки хоҳӣ, бипой. *Фирдавсӣ*
Чӣ гунаст, к-аз ҳарб серӣ наёбӣ,
Чӣ гуна, ки бар ҷой ҳаргиз напоӣ? *Зайнабӣ*

**7.** қабул кардан, хостан; риоя кардан.

Гули насиҳати ман хоҳ бӯю хоҳ мабӯй,
Туро тариқати ман — хоҳ пою хоҳ мапой. *Сӯзанӣ*

**ПОИЖА** پایژه *ниг.* **поиза 1.**

Ташрифҳои гаронмоя фиристодан ҷиҳати худованди малики муаззам Насирулҳаққ чун фармону поижа ва чатру алам... ҷиҳати аморати Систон...
*«Таърихи Систон»*

**ПОИЗ** پایز||پاییز фасли хазонрезӣ, аввали мизон, тирамоҳ; *муқ.* **поизгоҳ.**

**ПОИЗА** پایزه *таър.* **1.** ҳукму фармони подшоҳӣ, ки ба касе дода мешуд ва мардум мувофиқи он ба ҳамон шахс итоат мекарданд; **2.** нишон ё аломате, ки дар даврай салтанати муғул дар шакли шер ва сари шер ё ҳайвоноти дигар сохта мешуд ва ба ҳокимону элчиён мувофиқи мартабаашон дода мешуд.

Ҳалокухон ӯро ярлиғ ва поиза дод ва ба ҳокимии шаҳри Тун фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПОИЗГОҲ** پایزگاه||پاییزگاه мавсими хазонрезӣ, фасли тирамоҳ; *муқ.* **поиз.**

Арғунхон поизгоҳ ба Табрез омад, рӯзи одина он ҷо нузул фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПОИЗОН** پایزان||پاییزان **1.** фасли хазон, мавсими тирамоҳ; **2.** *маҷ.* айёми пирӣ.

Кунун умрам ба поизон расидаст,
Баҳори некувӣ аз ман рамидаст.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПОИН** پایین **1.** зер, зерин, тах, паст.

Фиристода куштан гар оин будӣ,
Саратро кунун ҷой поин будӣ. *Асадӣ*
Зи пӯлод сад кӯҳ барпой кард,
Ба поини ӯ ганҷро ҷой кард. *Низомӣ*

**2.** тарафи пой, ҷониби пой.

*Пур аз дурри хушоб болини ӯй,*
Ақиқу забарҷад ба поини ӯй. *Фирдавсӣ*

**ПОИНГОҲ||ПОИНГАҲ** پایین‌گاه||پایین گه тарафи поён, тарафи зер.

Кунам сад сол агар хидмат ва гар дер,
Шавам сад поя аз поингаҳат зер. *Хисрави Деҳлавӣ*

**поингаҳи офтоб** мағриб, тарафи ғарб.

Зи поингаҳи офтоби баланд
Суви ҷилвагоҳаш расондаш саманд. *Низомӣ*

**ПОИННИГАР** پایین‌نگر охирбин, оқибатбин, дурандеш.

**ПОИНПАРАСТ** پایین‌پرست *киноя аз* итоаткор, хидматгор, банда.

Арӯсона бар курсии зар нишаст,
Шаҳаншоҳро гашт поинпараст. *Низомӣ*
Надорӣ шарм аз ин хуршеди навшод,
Кунӣ поинпарасте чандро ёд? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОИНПАРАСТӢ** پایین‌پرستی *киноя аз* итоаткорӣ, хидматгорӣ, бандагӣ.

Ба даргоҳи хисрав хиромаш кунам,
Ба поинпарастиш ромаш кунам. *Низомӣ*
Кунам он гоҳ бо сад зердастӣ
Канизони туро поинпарастӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОИНТАЛАБ** پایین‌طلب зердаст, банда, мутеъ.

Поинталаби хасон чӣ бошӣ,
Дасти хуши нокасон чӣ бошӣ? *Низомӣ*

**ПОИСТА** پایسته поянда, доимӣ, барқарор, ҷовид.

Поиста чун бувад, писаро, дунъё,
Чун нест ӯ нишаставу побаста? *Носири Хисрав*

**ПОИСТАН** پایستن 1. поидан, боқӣ мондан, пойдор мондан, доимӣ будан, поянда будан.

Ҷаҳоно, чӣ дархурду боистай,
Агарчанд бо кас напоистай?! *Носири Хисрав*

Хаёлеро, ки нақше бар зулол аст,
Умеди дер поистан муҳол аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. мунтазир шудан, интизор шудан.

Напоист, то лашкар даррасад, бо ин миқдор мардум ҷанг пайваст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ПОЙ** پای *ниг.* по(й).

**ПОЙАНДОЗ||ПОАНДОЗ** پای‌انداز||پانداز фарш, бисот ё матое, ки барои иззату эҳтиром ба зери пои арӯс, домод ё меҳмони мӯҳтарам паҳн мекунанд.

Мекунӣ шабгардию хуршедрухсорон ба роҳ
Аз ҳарири субҳ андозанд поандози ту. *Шавкат*

Ҷаноби хон ... дар сомони лавозими зиёфат ва пешкашу пойандоз шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПОЙАФЗОР** پای‌افزار *ниг.* поафзор.

**ПОЙАФШОР** پای‌افشار *ниг.* поафшор.

**ПОЙБАНД** پای‌بند *ниг.* побанд.

**ПОЙБАРҶО(Й)** پای‌برجا(ی) *ниг.* побарҷо(й).

**ПОЙБАСТ** پای‌بست *ниг.* побаст.

**ПОЙБАСТА** پای‌بسته *ниг.* побаста.

**ПОЙБОЗ** پای‌باز *ниг.* побоз.

**ПОЙБОЗӢ** پای‌بازی *ниг.* побозӣ.

**ПОЙБОФ** پای‌باف бофанда.

Кишоварзу оҳангару пойбоф,
Чу бекор бошанд, саршон ба коф. *Абӯшакури Балхӣ*

Гуфтам: Аз ҷуди ӯ ано бар кист?
Гуфт: Бар пойбофу бар зарроб. *Унсурӣ*

**ПОЙБӮС** پای‌بوس *ниг.* побӯс.

**ПОЙБӮСӢ** پای‌بوسی *ниг.* побӯсӣ.

**ПОЙГАҲ** پایگه *ниг.* пойгоҳ.

**ПОЙГИР** پای گیر 1. побандкунанда, гирифторкунанда.

Мо магаси хушку асал пойгир,
Кист раҳонанда, чу гаштем асир? *Хисрави Деҳлавӣ*

2. гирифтор, асир, муқайяд.

Ба қайди зулф то ҷонам асир аст,
Дилам дар доми фитна пойгир аст. *Асирии Лоҳиҷӣ*

**ПОЙГОҲ||ПОЙГАҲ** پایگاه||پایگه 1. ҷое, ки ба хона дарояндагон поафзорро мекашанд; кафшкан, даҳлез, поёни хона.

Боргоҳи ту — коргоҳи вуҷуд,
Пойгоҳи ту — пешгоҳи судур. *Масъуди Саъд*

Ӯро дар сарои берунӣ ҷой кардаам ва ба пойгоҳ нозил бидошта. *«Таърихи Байҳақӣ»*

2. маҳал, ҷой; мақом, манзилат, мартаба, рутба, дараҷа, қадр, мансаб.

Аз ин ҳар якеро яке пойгоҳ
Сазовор бигзиду бинмуд роҳ. *Фирдавсӣ*

Маро низ аз ӯ пойгоҳе расад,
Ба андозаи сар кулоҳе расад. *Низомӣ*

**пойгоҳ ёфтан** ба мартаба соҳиб шудан, мақом пайдо намудан, боқадр шудан.

Чун ин пойгоҳ биёфтӣ, бо халқи худой некӯӣ кун ва дод бидеҳ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Пойгаҳ ёфтӣ, ба пой мазан,
Дастгаҳ ёфтӣ, зи даст мадеҳ! *Хоқонӣ*

**пойгаҳ сохтан** а) ҷой гирифтан, манзил ёфтан, мақом гирифтан.

Тавонам магар пойгаҳ сохтан
Бари шохи он сарви сояфикан ... *Фирдавсӣ*

б) мартаба додан, мансаб додан, боқадр гардонидан.

Фаредуни фарзона бинвохтшон,
Зи роҳи хирад пойгаҳ сохтшон. *Фирдавсӣ*

3. ҷои исти ҳайвонот, оғил, тавила, истабл.

Ба пойгоҳ рафтам, дар он ҷо шутуре буд, ... бар ӯ нишастам. *Авфӣ*

Шеҳна ... маро аз хона берун овард ва дар пойгоҳи аспон боздошт. *Ҷомӣ*

4. поёб, гузаргоҳи об.

Ба дарьё ҳамекард пой ошно,
Биёмад ба ҷое, ки буд пойгоҳ. *Фирдавсӣ*

5. асос, поя.

Ҳаме оштиро кунад пойгоҳ
Ва ё ҷанг ҷӯяд сипоҳ аз сипоҳ. *Фирдавсӣ*

6. дастгоҳи бофандагӣ; корхонаи бофандагӣ.

Марди ҷӯлоҳа чун шавад бекор,
Накунад зери пойгоҳ қарор. *Саноӣ*

7. тахт, маснад.

Бибуд дар ҷаҳон понсад сол шоҳ,
Ба охир шуду монд аз ӯ пойгоҳ. *Фирдавсӣ*

8. *маҷ.* лоиқ, сазовор, мувофиқ.

Хештанро пойгоҳи ин илм надонистам. *Ибни Сино*

**ПОЙДАРОЗ** پای‌دراز дарозпой.

Дар умри хеш мисли ту лӯъбат надидаам,
Кӯтоҳақлу пойдарозу шикамкалон. *Сайидо*

**ПОЙДОМ||ПОДОМ** پای‌دام||پادام навъе аз дом, тала, ки барои сайд кардани ҷонварон ба кор мебаранд; паррандае, ки сайёдон барои фиреб дода ба даст даровардани дигар паррандагон дар назди дом мебанданд.

Бо самое, ки аз ҳаловат буд
Мурғро пойдому дилро дом ... *Фаррухӣ*

... Ки ман наньюшам ин гуфтори хомат,
Наяфтам ҳаргиз андар пойдомат.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дили халоиқ аз он аст сайди оби равон,
Ки бод бар забари об менињад подом. *Низорӣ*

**ПОЙДОН** پای‌دان пойафзор, кафш.

Чун бигардад пои ӯ аз пойдон,
Худ шукуҳида намояд ҳамчунон. *Рӯдакӣ*

Пойдон пора, пой обила шуд,
Меъда аз ранҷи ҷӯъ дар гила шуд. *Ҷомӣ*

**ПОЙДОР** پایدار 1. барқарор, устувор, қоим, тоқатнок, муқовим.

Бихандид Сӯҳробу гуфт: Эй савор!
Ба захми далерон наӣ пойдор! *Фирдавсӣ*

2. вафодор.

Дар роҳи вафо ба ғайри эшон набувад
Ду ёр, ки пойдор бошанд ба ҳам. *Мушфиқӣ*

3. ҷовид, ҷовидон, ҳамешагӣ, доимӣ.

Набошад ҳаме неку бад пойдор,
Ҳамон беҳ, ки некӣ бувад ёдгор! *Фирдавсӣ*

Аз ту анҷуман кардан, май зи хуни дил хӯрдан:
Базми пойдор аст он, айши безавол аст ин. *Сайидо*

**ПОЙДОРА** پایداره мададгор, ёридиҳанда; нигаҳдор.

Зиҳӣ муваддати ту пойдораи иқбол,
Зиҳӣ адовати ту дастмузаи хирмон.
*Разиуддини Нишопурӣ*

**ПОЙДОРӢ** پایداری **1.** барқарорӣ; устуворӣ; вафодорӣ.

Ман аз кори ту даст боре нашустам,
Зиҳӣ пойдорӣ, зиҳӣ дӯсткорӣ! *Анварӣ*

**2.** муқовимат, истодагарӣ; тобу тоқат.

Вазир гуфт: Дар корзор мардвор пойдорӣ намоем. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ПОЙЗАН** پایزن аз пой афкананда, аз пой ғалтонанда.

В-агар чу мӯи шавӣ, мӯй мешикофад ишқ,
В-агар тазарв шавӣ, ишқ пойзан бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**ПОЙКОР||ПОКОР** پایکار||پاکار пешхидмат, чокар, нӯкар, хидматгор; ходими гузар ва деҳа барои даъват кардани мардум ба тӯй, азо ва ғ.

Бибурданд пас пойкорони шоҳ
Дабиқию дебои румӣ сиёҳ. *Фирдавсӣ*

Гоҳе ки сӯи шаҳр туро уфтад гузар,
Гардӣ ту пойкор ба арбоби лӯлиён. *Сайидо*

**ПОЙКОРӢ** پای کاری *ниг.* **покорӣ.**

**ПОЙКӮБ||ПОКӮБ** پای کوب||پاکوب **1.** пойбоз, тезҳаракат.

Кӯдак навхоста ва шӯх ва пойкӯб буд. *Авфӣ*

Хуршед дар ҳавои ту чун зарра пойкӯб,
Ҷамшед дар ҳарими ту чун бандагон ба пой. *Ҳофиз*

**2.** раққос, рақскунанда.

Яке пойкӯбу дигар чангзан,
Се дигар хушовозу андӯҳшикан. *Фирдавсӣ*

Ҳамон пойкӯбони кашмирзод
Муаллақзан аз рақс чун девбод. *Низомӣ*

**ПОЙКӮБӢ||ПОКӮБӢ** پایکوبی||پاکوبی бозӣ; раққосӣ.

В-оҳубачагон ба хайру хубӣ
Пеши қадамаш ба пойкӯбӣ. *Ҷомӣ*

**ПОЙЛАҒЗ||ПОЛАҒЗ** پای لغز||پالغز **1.** ҷои лағжидани по; лағзиш; *маҷ.* хато, хатокорӣ.

Чу афтод душман дар он пойлағз,
Ба сумми самандаш бисунбид мағз. *Низомӣ*

Эй масти ноз, ҷуръаи худро ба рӯи хок
Мафкан, ки пойлағзи бузургони дин бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* хатокор, гунаҳкор.

Шаҳ аз панди он пири полудамағз
Ҳаросон шуд аз кори он пойлағз. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* осеб, зиён, зарар.

Мабодо ки шаҳро расад пойлағз,
Ки гардад сари мулк шӯридамағз. *Низомӣ*

**ПОЙМАРД** پایمرد **1.** мададгор, ёридиҳанда, ёвар, дастгир.

Падар пир шуд, поймардаш ҷавон,
Ҷавоне хирадманду равшанравон. *Фирдавсӣ*

Бипурсид, к-эй маҷлисорой мард,
Кӣ буд андар ин маҷлисат поймард? *Саъдӣ*

**2.** шафеъ, шафоаткунанда, восита, миёнарав.

Ба наздики ӯ поймардам ту бош,
Бад-ин дард дармони дардам ту бош. *Асадӣ*

Булҳасани Халаф ва Шервон, ки эшонро поймард карда буд ва сӯи эшон пайғомҳо дода, шафоат карданд, то амир узри ӯ пазируфт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ПОЙМАРДӢ** پایمردی **1.** мададгорӣ, ёрӣ, ёрирасонӣ, дастгирӣ.

Чизе, ки дар мавсими пирӣ поймардӣ тавонад намуд, ... захира наниҳодам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Фирдавсӣ ... ба поймардии хоҷаи бузург Аҳмад Ҳасани котиб арза кард, қабул афтод.
*Низомии Арӯзӣ*

**2.** шафоат, воситачигӣ, миёнаравӣ.

Ҳаққо ки бо уқубати дӯзах баробар аст
Рафтан ба поймардии ҳамсоя дар биҳишт. *Саъдӣ*

**ПОЙМОЛ||ПОМОЛ** پایمال||پامال **1.** *зерипо, лагадкӯб;* **помол доштан** зери по кардан, таги по кардан, лагадкӯб кардан.

Бо рақибон чун нишастӣ дӯш, ашки ҳайратам
То саҳар дар зери дасту по маро помол дошт. *Махфӣ*

**2.** *маҷ.* хароб, нобуд, маҳв, зоеъ.

Ба мол мағрур машав, агарчи бисьёр бувад, зеро ки оқибат поймоли ҳаводиси рӯзгор шавад.
*Ҷомӣ*

**поймол гардондан** а) зери по намудан; б) хароб кардан, нобуд кардан.

Ҳамсоягон дар мулки вай тамаъ кунанд ва он шаҳрро поймол гардонанд. *Аҳмади Дониш*

**поймол гаштан (ё шудан)** а) зери по шудан, лағадкӯб шудан; б) *маҷ.* хору зор шудан; маҳв шудан, несту нобуд гаштан.

Қиро симу зар монаду ганҷу мол,
Пас аз вай ба чанде шавад поймол. *Саъдӣ*

Сарв аз ҳуҷуми зоғу заған гашт поймол,
Эй қумрии ғариб, туро ошьёна ку? *Сайидо*

**3.** *маҷ.* фидо, қурбон.

Бад-ӯ гуфт: Эй сари ман поймолат,
Таматтӯъ з-ин бутон кардам ҳалолат. *Ҷомӣ*

Сарам помоли сумми ҳар саманд аст
Дар он хайле, ки султони ман он ҷост. *Мушфиқӣ*

**поймол кардан** а) нобуд кардан, зоеъ гардонидан.

Ӯро мутолабат кунед, то моли ман поймол накунад. *Авфӣ*

Дилҳо, ки мебарӣ, ҳама помол мекунӣ,
Коре намекунӣ, ки диле оварӣ ба даст. *Ҳилолӣ*

б) фидо кардан, қурбон намудан.

Бихрому боз ҷилва деҳ он сарви нозро,
Помоли хеш кун сари аҳли ниёзро. *Ҷомӣ*

**ПОЙМОЧОН** پای ماچان **1.** *ниг.* **пойгоҳ** 1.

Ҳаво мехост, то дар саффи боло ҳамсарӣ ҷӯяд,
Гирифтам дасту афкандам ба саффи поймочонаш.
*Хоқонӣ*

Ҷоҳилеро даст мебӯсанд андар дасти ҳукм,
Фозиле дар поймочон поймолӣ мекунад.
*Камоли Исмоил*

2. *д.* навъе аз ҷазои аҳли тасаввуф буда, шахси гунаҳгор гӯши росташро бо дасти чап ва гӯши чапашро бо дасти рост дошта дар сари як пой то муддати муайян меистод, ки муршид аз гуноҳаш гузарад; **поймочон рафтан** узр хостан, пӯзиш хостан аз гуноҳи худ.

Одам аз фирдавсу аз болои ҳафт
Поймочон аз барои узр рафт. *Румӣ*

**ПОЙМУЗД** پایمزد ҳаққи қадам, музди қадам, музде, ки ба табибон, мутрибон ва ғ. барои қадам ранҷа кардан дода мешавад; *муқ.* **пойранҷ.**

Эй заҳри ту дастгири тарьёк,
В-эй дарди ту поймузди дармон. *Хоқонӣ*

Ҳар рӯз ба тақозои муомалоти худ шудӣ, агар симе наёфтӣ, поймузд талаб кардӣ. *«Тазкират-ул-авлиё»*

**ПОЙМУЗДӢ** پایمزدی 1. мансуб ба поймузд; 2. *ниг.* **поймузд.**

Подшоҳ ҳукм кард: Ҳар гоҳ мавлоно ба ҳузур қадам ранҷа кунад, ҳазор рупия ба сиғаи поймуздӣ ёфта бошад. *«Хизонаи омира»*

**ПОЙОВАР** پای‌آور калон, бузург; қавӣ, боқудрат.

Нест андар сафар ба баҳру ба бар
Чун дилу ситаш эч пойовар. *Саноӣ*

Бисьёр пойоварон аз дасти ӯ [марг] саргардон шуда (анд). *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ПОЙОГЕШ** پای‌آگیش аз по овехтан, аз пой печидан; ◇ **марги пойогеш** марги ногузир.

Тӯшаи ҷони хеш аз ӯ бирабой,
Пеш к-оядат марги пойогеш. *Рӯдакӣ*

**ПОЙПАШ** پای‌پش овози пой, шарфаи пой дар вақти роҳ рафтан.

Боз кард аз хоб занро нарму хаш,
Гуфт: Дуздонанду омад пойпаш. *Рӯдакӣ*

**ПОЙПИЛ** پای‌پیل 1. як навъ аз аслиҳаи ҷангӣ: гурзест, ки ба сурати пои фил сохта шудааст.

Ман сайди он ки Каъбаи ҷонҳост манзараш,
Бо ман ба пойпил кунад ҷанг абҳараш. *Хоқонӣ*

2. як навъ пиёлаи шаробхӯрӣ, ки ба шакли пои пил сохта шудааст.

**ПОЙПӮШ||ПОПӮШ** پایپوش||پاپوش кафш, мӯза; умуман пойафзор, ки ба пой мепӯшанд.

Поям бараҳна буду иститоати пойпӯше надоштам, ба ҷомеъи Кӯфа даромадам дилтанг. *Саъдӣ*

◇ **бе попӯш** саросемавор, ба таъҷил (берун баромадан, давидан ва ғ.).

Мунъимони аҳди мо ҳар ҷо, ки манзил мекунанд,
Аз замин Қорун бе попӯш меояд бурун. *Сайидо*

**попӯш** *ба сари чизе* **задан** *киноя аз* таҳқир ва зери по кардан чизеро.

Задаам бар сари ҷаҳон попӯш,
Бесабаб ин бараҳнапоӣ нест. *«Хизонаи омира»*

**ПОЙРАНҶ||ПОРАНҶ** پای‌رنج||پارنج музди ранҷи пой, музди қадам, тӯҳфа, ҳадья ё пешкаше, ки ба қосидон, мутрибон ё табибон медиҳанд; *муқ.* **поймузд.**

Бифармуд шаҳ, то рақибони ганҷ
Қашанд аз паи меҳмон пойранҷ. *Низомӣ*

Ҳадья пoранҷи табибон ба миёнҷӣ бидиҳед,
Хоби беморпарастон ба саҳар боз диҳед. *Хоқонӣ*

**ПОЙСӮХТА||ПОСӮХТА** پای‌سوخته||پاسوخته 1. ранҷдида, азобкашида, аламнок; 2. беқарор, беором, саргардон.

Реги биёбон чу шуд афрӯхта,
Шер давад чун саги посӯхта. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳар як ... чун сагони пойсӯхта ва гурозони захмхӯрда дар кӯчаҳо ва бозорҳо давон ... буданд. *«Фатҳнома»*

**ПОЙТАК** پای‌تک яккаазод, яккафарзанд.

Чун Ҳушанг пойтак буд, Каюмарс мудом ӯро бо худ гардонидӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПОЙТАХТ** پایتخت шаҳри марказӣ, ки аз он ҷо мамлакат идора карда мешавад; доруссалтанат.

Салотин ... дар афзалтарини булдон пойтахти худро сохта. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ПОЙТОБА||ПОТОБА** پای‌تابه||پاتابه порчае, ки ба пой мепеҷонанд; пойпеч, лифоф.

Яъқуби Исҳоқ ... пас ридои ӯ бисита ва нима кард пеши Маъмун ва гуфт: ду пойтоба кунам. *Низомии Арӯзӣ*

Абӯҳамзаи Бағдодӣ вақте дар масҷиди Рай пойтоба хост, касе дабиқӣ ба вай андохт. *Ҷомӣ*

Як фӯтаи пашмини сиёҳ, ки сарбозону шубонон потоба месозанд, печонидаанд. *Садри Зиё*

◇ **пойтоба кушодан** *киноя аз* муқим шудан, аз сафар бозмондан.

**ПОЙХАСТ** پای‌خست||پای‌خوست лагадкӯб, помол, кӯфташуда, молидашуда дар зери по.

Фаровон кас аз пил шуд пойхаст,
Басе кас нагун монда бе пову даст. *Асадӣ*

**ПОЙЧА||ПОЧА** پایچه||پاچه 1. *шакли тасғири* **по(й)**; 2. пои ҳайвонот аз қабили буз ва гӯспанд, пои чорпоён, ки барои пухтан тайёр шудааст ё пухта шудааст; 3. қисми поёнии шалвор ё эзор, ҳар ду даҳонаи шалвор ва эзор аз тарафи поён; эзорпоча.

Сохта товуси малоикнигор,
Пойча боло зада товусвор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОЙЧАПАЗ||ПОЧАПАЗ** پایچه‌پز||پاچه‌پز касе, ки каллаву поча пухта мефурӯшад; каллапаз, почафурӯш.

Нигори почапази ман, ки дил сарочаи ӯст... *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПОЙШИКАСТА||ПОШИКАСТА** پای‌شکسته||پاشکسته 1. касе, ки пояш шикаста бошад; 2. *маҷ.* оҷиз, нотавон, **заиф,** беқудрат.

Гуфт: Он магасест пошикаста,
Дар риштаи анкабут баста. *Ҳилолӣ*

Дур аз қади ту сарв шавад пойшикаста,
Бе рӯи ту наргис зи чаман кӯр барояд. *Сайидо*

**ПОК** پاک **1.** соф, тоза, покиза; *маҷ.* беайб.

Ин ҷаҳон поку хубкирдор аст,
Он шиносад, ки дилш бедор аст. *Рӯдакӣ*

Қалам — наққоши чини маънии пок,
Чунин зад ранги нақш аз лавҳи идрок. *Мулҳам*

**зарри пок** зари холис, зари беғаш.

Чу айвон баровардаш аз зарри пок,
Заминаш ҳама симу анбарш хок. *Дақиқӣ*

**зубдаи пок** *зоти* баргузидаи соф ва холис.

Аз он зубдаи пок ҳар як зи фан
Қашида гуҳарҳо ба силки сухан. *Фазлӣ*

**пок кардан** тоза кардан, шустан.

Об баҳри ин биборид аз самок,
То палидонро кунад аз хубс пок. *Румӣ*

Либоси бақо бар танаш чок кард,
Зи зулмоти зулмаш ҷаҳон пок кард. *Ҷомӣ*

**пок шустан** тамоман шустан, ба куллӣ тоза кардан.

Биё, соқӣ, шаробе рез дар ҷом,
Ки аз дил пок шӯяд нақши авҳом. *Ҳозиқ*

**2.** тамоман, ба тамомӣ, ҳамагӣ, сар то по, сар то сар, ба куллӣ.

Он гурунҷу он шакар бардошт пок,
В-андар он дастори он зан баст хок. *Рӯдакӣ*

Аз ин нохуш наво Яъқуби ғамнок
Қашид оҳеву рафт аз хештан пок. *Нозим*

**пок бурдан** тамоман ба ғорат бурдан, ҳеҷ чизро намонда тороҷ кардан.

Дуздони Хафоҷа ногаҳ бар корвон заданд ва пок бурданд. *Саъдӣ*

**пок хӯрдан** тамоман хӯрдан, ҳеҷ чиз намонда хӯрдан.

Пок хӯранду фурӯ шустанд даст. *Румӣ*

**3.** холӣ, тиҳӣ; маҳрум.

Одамӣ аз айбу ҳунар пок нест,
Оби равон бехасу хошок нест. *Шодӣ*

Ишқи ту агар зи шубҳа пок аст,
Тӯҳмат, ки дар ӯст, шубҳанок аст. *Шоҳин*

**пок шудан** а) холис гаштан, беғаш шудан.

Беғаш аз сӯзи таманно дили ғамнок нашуд,
Ин зари қалб дар оташ задаму пок нашуд.
*Мулҳам*

б) нест шудан, маъдум гаштан, тамом шудан.

Май нӯшу гуле бичин, ки то дарнигарӣ,
Гул хок шудасту сабза ҳам пок шудаст. *Хайём*

**4.** дуруст.

Онро, ки ҳисоб пок аст, аз муҳосаба чӣ бок.
*Саъдӣ*

**5.** ҳалол, тоҳир.

Ӯ фиганад моли касон дар мағок,
Шон ҳама гӯянд халол асту пок ...
*Хисрави Деҳлавӣ*

**6.** порсо, тақводор, покдоман; беғараз, бекина, бе макру ҳила.

Чунин гуфт бо номвар бихрадон,
Ки эй поку хушьёрдил мӯбадон! *Фирдавсӣ*

Ба поконе, к-аз эшон зодаам ман,
Бад-ин покизагӣ афтодаам ман. *Ҷомӣ*

**дили пок** дили соф, дили бекина; **назари пок** нигоҳи беғаразона, нигоҳи софдилона.

Ин дида, ки ман дорам, олудаи хун авло,
З-он рӯ, ки намедонӣ қадри назари покам. *Ҳилолӣ*

**7.** зани покдоман, афифа, зани боиффат.

Падарш он гаронмоятар паҳлавон,
Чӣ гӯяд бад-он духти поки ҷавон? *Фирдавсӣ*

◇ **домани пок** домани тоза ва покиза; *киноя аз* шахси афиф, ки пок аз гуноҳ аст; маъсум, покдоман.

Ҳайф бошад, ки расад хок ба он домани пок,
Осмон вақти хироми ту замин боистӣ. *Ҳилолӣ*

**поку палид** неку бад, ҳалолу ҳаром.

Ҳар чӣ ба дил ҳаст зи поку палид,
Дар сухан ояд асари он падид. *Ҷомӣ*

**пок бардоштан** *чизеро* то охир гирифтан, тамоман гирифтан; тамоман хӯрдан чизеро.

Лекин худи ҳариф [амир] пок мебардошт ва шукрона мегуфт. *Аҳмади Дониш*

**пок гузаштан** бегуноҳ рафтан, гуноҳе накарда мурдан.

Хуш он касон, ки гузаштанд пок чун хуршед,
Ки соя низ ба сӯи ҷаҳон бияфкananд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пок омадан** бегуноҳ зоида шудан.

Ту пок омадӣ, бар ҳазар бошу пок,
Ки нанг аст нопок рафтан ба хок. *Саъдӣ*

**пок рафтан** бегуноҳ гузаштан, бегуноҳ мурдан.

Гуноҳи Хисрав агар дӯстист, ғамза бизан,
Ки аз ҷаҳон чу шаҳидони ишқ пок равад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОКАНДАРУН** پاکاندرون покдил.

Натарсӣ, ки покандаруне шабе
Барорад зи сӯзи ҷигар «ё раб»-е? *Саъдӣ*

**ПОКБИН** پاکبین касе, ки бо назари беғараз ба маъшуқ нигоҳ мекунад, покназар, он кӣ ишқи поки инсонӣ дорад.

Кудурат аз дили Ҳофиз бибурд сӯҳбати дӯст,
Сафои ҳиммати покону покбинон бин. *Ҳофиз*

**ПОКБОЗ** پاکباز **1.** касе, ки бе ҳила ва макр қимор мебозад; касе, ки то охирин пули худ қимор мебозад.

Ринди муқомир, ки бувад покбоз,
Беҳ зи ибодатгири боҳирсу оз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** росткор, ҳалолкор, дурусткор.

...Ки аз майхона ёбӣ рӯшноӣ
Кунӣ бо покбозон ошноӣ. *Убайди Зоконӣ*

Покбозон ҳама дар майкада маҳрам гаштанд,
Ғайри Ҷомӣ, ки ба фатвои вараъ муттаҳам аст.
*Ҷомӣ*

**3.** ошиқи босадоқат, ошиқи беғараз.

Бар тани дунон назебад хилъати волои ишқ,
З-он ки ин кисват ба қадди покбозон дӯхтанд.
*Исмат*

**4.** порсо, парҳезгор.

Таманно кунад орифи покбоз
Ба дарьюза аз хештан тарки оз. *Саъдӣ*

◇ **покбози чарх** *киноя аз* моҳ.

**ПОКБОЗӢ** پاکبازی *ошиқии садоқатмандона,* муҳаббати беғаразона.

Лайливу саре ба ишвасозӣ,
Қайсу назаре ба покбозӣ. *Ҷомӣ*

**покбозӣ кардан** бе ғараз ишқ варзидан, дар муҳаббат содиқ будан.

Ҷони ширин, бар бисоти ошиқӣ беталхие
Дар ҳавои меҳри ҷонон покбозӣ кун, бибоз. *Саноӣ*

**ПОКБУМ** پاکبوم **1.** сарзамини пок, кишвари поксиришт, мамлакати покдилон.

Таваллои мардони ин покбум
Барангехтам хотир аз Шому Рум. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ*. покниҳод, покдил, поквиҷдон, поктинат.

Гузин кард аз он файласуфони Рум
Сухангӯю бодонишу покбум. *Фирдавсӣ*

**ПОКҒАВҲАР** پاک گوهر **1.** покнасл, покнажод, некзод.

Эй поксиришту покгавҳар,
Шамшерию бар ту мавҷи ҷавҳар! *Ҳилолӣ*

**2.** поксиришт, поктинат, покдил.

Сарчашмаи нашот дили покгавҳар аст,
То дил шукуфта аст, сухан тозаву тар аст. *Соиб*

**ПОКДАҲОН** پاکدهان покгуфтор, поксухан, покизагуфтор, покизасухан.

Аз лабаш гоҳи сухан иқди гуҳар мерезад,
Ҳар кӣ, Соиб, чу садаф покдаҳон афтодаст. *Соиб*

**ПОКДИДА** پاکدیده покназар, покчашм, он кӣ дорои назари беғараз аст.

Бе ҳусн нест хилвати оинамашрабон,
Маъшуқ дар канор бувад покдидаро. *Соиб*

**ПОКДИЛ** پاکدل софдил, покзамир, покқалб.

Биҷустанд аз он анҷуман ҳар дувон
Яке покдил марди чиразабон. *Фирдавсӣ*

Олудагии хирқа харобии ҷаҳон аст,
Ку роҳраве, покдиле, хубсиришт? *Ҳофиз*

**ПОКДИН** پاکدین он кӣ дорои расму оин ва кешу мазҳаби писандида аст; *маҷ*. одами бовиҷдон, одами некӯ ва соф, нексират.

Бузу уштуру мешро ҳамчунин
Ба дӯшандагон дода буд покдин. *Фирдавсӣ*

Халаф монд аз он орифи покдин
Чунин навҷавоне ба рӯи замин. *Садри Зиё*

**ПОКДОМАН** پاکدامن боисмат, боиффат, афифа; парҳезгор, порсо.

Дар ҳаққи ман ба дурдкашӣ занни бад мабар,
Қ-олуда гашт хирқа, вале покдоманам. *Ҳофиз*

Аз покдоманон накунад ҳусн эҳтироз,
Моҳи тамом дар бағали ҳола меравад. *Соиб*

**ПОКДОМАНӢ** پاکدامنی боисматӣ, боиффатӣ; парҳезгорӣ, порсоӣ.

Ҷомӣ, чӣ лоф мезанӣ аз покдоманӣ,
Бар хирқаи ту ин ҳама доғи шароб чист? *Ҷомӣ*

**ПОКЗАМИР** پاکضمیر покдил, покраъй, покниҳод, поктинат.

**ПОКЗАМИРӢ** پاکضمیری покдилӣ, покраъӣ, покниҳодӣ, поктинатӣ.

Дар гулшани ҳамдаш мутаҳайир шуда чун мо,
Арвоҳи муқаддас ба ҳама покзамирӣ. *Исмат*

**ПОКЗОД** پاکزاد покнажод, асил, покнасл.

Ман аз тухмаи Эраҷи покзод,
Вай аз тухмаи Тури ҷодунажод. *Дақиқӣ*

Чӣ хуш гуфт Фирдавсии покзод,
Ки раҳмат бар он турбати пок бод! *Саъдӣ*

**ПОКЗОДА** پاکزاده *ниг.* **покзод.**

Чунин ҳафт солаш ҳаме озмуд,
Ба ҳар кор ҷуз покзода набуд. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗА** پاکیزه **1.** соф, тоза; холис, беғаш.

Покиза чу қатраи гулобӣ,
Як зарра, валек офтобӣ. *Ҳилолӣ*

Муҳаббат дар ниҳоди ӯ сиришта,
Дилаш покиза чун табъи фаришта. *Сайидо*

**2.** хуб, некӯ, нағз; дуруст.

Бигуфт он чӣ донисту покиза гуфт,
Ба гил чашмаи хур нашояд ниҳуфт. *Саъдӣ*

Ҳар ду покизаву писандида,
Ба тарозуи ақл санҷида. *Ҷомӣ*

**ахлоқи покиза** ахлоқи нек, хулқи писандида.

Ту бар тахти султонии хеш бош,
Ба ахлоқи покиза дарвеш бош. *Саъдӣ*

**хӯи покиза** *ниг.* **ахлоқи покиза.**

Бас аст ин шараф хӯи покизаро,
Ки монад зани хуб дӯшизаро. *Абӯшакури Балхӣ*

**3.** зани покдоман, афифа, боисмат.

Ду покиза аз хонаи Ҷамшед
Бирун овариданд ларзон чу бед. *Фирдавсӣ*

Нахоҳанд, ки бирасад ба ҷои дигар магар аз покизагон ва духтарони араб. *«Таърихи Систон»*

**ПОКИЗААНДОМ** پاکیزه‌اندام *киноя аз* зебо, боҳусну ҷамол, хушрӯй, хушсурат.

Зоҳиде буд, зане дошт покизаандом, ки акси рухсораш соқаи субҳро моя дода буд.
*«Калила ва Димна»*

**ПОКИЗАБУМ** پاکیزه‌بوم *ниг.* **покбум 2.**

Шунидам, ки мардест покизабум,
Шиносову раҳрав дар ақсои Рум. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАГУҲАР** پاکیزه‌گهر *ниг.* **покгавҳар 1.**

Эй ҷаҳондори баландахтари покизагуҳар
Эй мухолифшикани размзани душманмол ...
*Фаррухӣ*

**ПОКИЗАГӢ** پاکیزگی тозагӣ, зебоӣ, хушрӯӣ.

Паси парда будаш яке турфа духт,
Зи покизагӣ меваи сояпухт. *Ҷомӣ*

**ПОКИЗАГӮЙ** پاکیزه‌گوی гӯяндаи суханони пок ва шоиста, некгуфтор.

Ду марди хирадманди покизагӯй
Ба дастори чинӣ бибастанд рӯй. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗАДАҲОӢ** پاکیزه‌دهائی зиракии комил; кордонии комил.

Покизадил аст ин малики шарқу маликро
Покизадилӣ бояду покизадаҳоӣ. *Манучеҳрӣ*

**ПОКИЗАДИЛ** پاکیزه‌دل покдил, софдил, покниҳод.

Забон боз бикшод марди ҷавон,
Ки покизадил буду равшанравон. *Фирдавсӣ*

Нозанине чу ту покизадилу покниҳод,
Беҳтар он аст, ки бо мардуми бад наншинӣ. *Ҳофиз*

**ПОКИЗАДИЛӢ** پاکیزه‌دلی покдилӣ, софдилӣ.

Покизадил аст ин малики шарқу маликро
Покизадилӣ бояду покизадаҳоӣ. *Манучеҳрӣ*

**ПОКИЗАДИН** پاکیزه‌دین *ниг.* **покдин.**

Яке таъна мезад, ки, дарвеш, бин,
Зиҳӣ порсоёни покизадин. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАДОМАН** پاکیزه‌دامن *ниг.* **покдоман.**

Аз ҳадиси дилкушо, Соиб, даҳанро дӯхтан,
Юсуфи покизадоманро ба зиндон кардан аст. *Соиб*

**ПОКИЗАДОМАНӢ** پاکیزه‌دامنی *ниг.* **покдоманӣ.**

Номи Камол рафт ба покизадоманӣ,
То дар ғамат ба хуни дил олудадоман аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ПОКИЗАМАҒЗ** پاکیزه‌مغز хушманд, тезҳуш, соҳиби ақли расо, зирак.

Яке пурхирад марди покизамағз,
Ки будаш забон пур зи гуфтори нағз. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗАНАЗАР** پاکیزه‌نظر *ниг.* **покназар.**

Як ошиқи покизаназар нест чу Маҳмуд,
Варна ҳама атрофи ҷаҳон пур зи Аёз аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОКИЗАНАФС** پاکیزه‌نفس покнафс, парҳезгор.

Чу покизанафсону соҳибдилон
Даромехта ҷумла бо ҷоҳилон ... *Саъдӣ*

**ПОКИЗАПАЙКАР** پاکیزه‌پیکر поктан, покбадан; *маҷ.* хушрӯй, хушталъат, зебопайкар.

Ду покизапайкар чу хуру парӣ,
Чу хуршеду маҳ аз никуахтарӣ. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАПОСУХ** پاکیزه‌پاسخ некӯҷавоб, он ки дар муқобили суол ҷавоби писандида ва равшан медиҳад.

Шунидам, ки бар шоҳ фаррух бувад,
Ки дастур покизапосух бувад. *Абӯшакури Балхӣ*

**ПОКИЗАРАВ** پاکیزه‌رو покрав, равандаи роҳи дуруст; *маҷ.* некӯкор, боахлоқ.

Падар борҳо гуфта будаш ба ҳавл,
Ки покизарав бошу шоистақавл. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАРОЙ** پاکیزه‌رای некраъй, соҳиброй, некандеш; доно.

Бигӯй, эй хирадманди покизарой,
Сухан гар ба рост аст, бо мо сарой. *Фирдавсӣ*

Эй хуш он равшандили покизарой,
К-оварад шарти мурувватро бо ҷой. *Ҷомӣ*

**ПОКИЗАРӮЙ** پاکیزه‌روی зебо, хушрӯй.

Дилбанди хубсурату покизарӯйро
Нақшу нигору хотами пирӯза, гӯ, мабош. *Саъдӣ*
Ҷавоне покбозу покрав буд,
Ки бо покизарӯе дар гарав буд. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАРӮӢ** پاکیزه‌روئی зеборӯӣ, хушрӯӣ, хушсуратӣ.

**ПОКИЗАСИРАТ** پاکیزه‌سیرت покизасиришт, поктинат, покдил.

Гирифташ даст, к-эй покизасират,
Чароғи дидаи аҳли басират! *Ҷомӣ*

**ПОКИЗАСИРИШТ** پاکیزه‌سرشت покфитрат; поктинат, покниҳод.

Айби риндон макун, эй зоҳиди покизасиришт,
Ки гуноҳи дигарон бар ту нахоҳанд навишт.
*Ҳофиз*

**ПОКИЗАТАБЪ** پاکیزه‌طبع поктабиат, поктабъ, некхислат, некхӯй.

Чӣ некӯхисолу чӣ некӯйфеълӣ,
Чӣ покизатабъиву покизараъӣ. *Фаррухӣ*

**ПОКИЗАТАН** پاکیزه‌تن поктан.

В-аз он пас чунин гуфт, к-эй паҳлавон,
Ту покизатан бошу равшанравон. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗАТИНАТ** پاکیزه‌طینت *ниг.* **покизасират.**

Бувад покизатинат поккирдор,
Зинозода набошад ҷуз зинокор. *Ҷомӣ*

**ПОКИЗАТУХМ** پاکیزه‌تخم *ниг.* **покнажод.**

Бад-ӯ гуфт шоҳ: Эй далери ҷавон,
Ки покизатухмию равшанравон. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗАФИРОШ** پاکیزه‌فراش он ки рахти хоб ва ҷиҳози хонааш аз олудагиҳо пок аст, озода.

Гирьён шуд, к-эй сутуда модар,
Покизафироши покчодар!... *Ҷомӣ*

**ПОКИЗАХӮЙ** پاکیزه‌خوی хушхулқ, некӯкирдор, софтабиат.

Ало, эй хирадманди покизахӯй,
Ҳунарманд нашнидаам айбҷӯй. *Саъдӣ*

Аз дили поки ман он покизахӯй огоҳ нест,
Ё рақиб андар ҳақи ман бадгумон медорадаш.
*Исмат*

**ПОКИЗАЧЕҲР** پاکیزه‌چهر зебо, хушрӯй.

...Ки покизачеҳр асту покизатан,
Сутуда ба ҳар шаҳру ҳар анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ПОКИЗАҚАВЛ** پاکیزه‌قول покгуфтор, ростқавл.

Падар борҳо гуфта будаш ба ҳавл,
Ки шоистарав бошу покизақавл. *Саъдӣ*

**ПОКИЗАҶОН** پاکیزه‌جان покизарӯҳ, равшанравон.

Чунон поктан буду покизаҷон,
Ки буди бар ӯ ошкоро ниҳон. *Дақиқӣ*

**ПОКИФАЗОЙ** پاکی‌فزای зиёдкунандаи назофат ва покӣ, дафъкунандаи чиркинӣ.

Шуд гили саршӯй чу покифазой,
Гарчи ки хок аст, ба сар ёфт ҷой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОККИРДОР** پاک‌کردار хушрафтор, некӯкор.

Бувад покизатинат поккирдор,
Зинозода набошад ҷуз зинокор. *Ҷомӣ*

**ПОКМАРД** پاک‌مرد марди нектабиат, некмард, марди ростkор.

Ту то барнишастӣ ба зини набард,
Набудӣ магар якдилу покмард. *Фирдавсӣ*

**ПОКМАҒЗ** پاکمغز *ниг.* **покизамағз.**

Чу бишнид Зол ин суханҳои нағз,
Ба дил гашт хуррам гави покмағз. *Фирдавсӣ*

...Ки Фирдавсии Тӯсии покмағз
Бидодаст доди суханҳои нағз. *Асадӣ*

**ПОКМЕҲР** پاکمهر покмуҳаббат, садоқатманд.

Яке офарин кард Бузурҷмеҳр,
Ки эй шоҳи равшандили покмеҳр! *Фирдавсӣ*

**ПОКНАЖОД** پاکنژاد покзод, асилзода.

Хоҷаи сайиди ситудаҳунар,
Хоҷаи поктабъи покнажод. *Фаррухӣ*

**ПОКНАЖОДӢ** پاکنژادی покзодагӣ, асилзодагӣ.

Покии ахлоқи ӯву покнажодӣ
Бо нияти неку бо макорими эҳсон. *Рӯдакӣ*

**ПОКНАЗАР** پاکنظر некназар, некбин, он кӣ дорои назари беғараз аст.

Хоҳӣ, ки туро дар назар ояд рухи хубон,
Бо рӯи никӯ оинаваш покназар бош. *Махфӣ*

**ПОКНАФАС** پاکنفس ростгӯй, дурустқавл.

Ҳар кӣ ҳаст аз фақеҳу пиру мурид
В-аз забоноварони покнафас,
Чу ба дуньёи дун фуруд омад,
Ба асал дарбимонд пои магас. *Саъдӣ*

**ПОКНИҲОД** پاکنهاد *ниг.* **покизасиришт.**

Нозанине чу ту покизадилу покниҳод,
Беҳтар он аст, ки бо мардуми бад наншинӣ. *Ҳофиз*

**ПОКОР** پاکار *ниг.* **пойкор.**

**ПОКОРӢ||ПОЙКОРӢ** پاکاری||پایکاری хидматгорӣ.

Ман, ки ор оядам зи Ҷолинус,
Кунадам гар ба хона покорӣ. *Хотиф*

**ПОКРАВ** پاکرو *ниг.* **покизарав.**

Ҳар дӯст, ки дам зад зи вафо, душман шуд,
Ҳар покраве, ки буд, тардоман шуд. *Ҳофиз*

Мастони покрав, ки ба май ҷон супурдаанд,
Аз як пиёла роҳ ба мақсуд бурдаанд. *Исмат*

**ПОКРАГ** پاکرگ покхун.

...К-ин бара гӯиё на покраг аст,
Парвариш ёфта зи шири саг аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОКРОЙ** پاکرای *ниг.* **покизарой.**

Бараҳман чунин гуфт, к-эй покрой,
Бад-он рӯй кам ёбӣ обод ҷой. *Асадӣ*

**ПОКСИРИШТ** پاکسرشت *ниг.* **покизасиришт.**

Занги ғамат аз дил маи гулранг зидояд,
Бишнав, ки чунин гуфт маро поксиришт. *Ҳофиз*

Эй поксиришту покгавҳар,
Шамшерию бар ту мавҷи ҷавҳар. *Ҳилолӣ*

**ПОКТАН** پاکتن *ниг.* **покизатан.**

Чу Настури гарданкаши поктан,
Чу Нушозар он паҳлави размзан. *Дақиқӣ*

Ҷавоне барораст аз хештан,
Сухангӯю бинодилу поктан. *Фирдавсӣ*

**ПОКТИНАТ** پاکطینت *ниг.* **покизатинат.**

Поктинатро ба дуньё майли омезиш куҷост,
Гӯшаи танге гуҳар бо вусъати дарьё гирифт.
*Разии Дониш*

**ПОКУШО** پاکشا кушодапо, озод, бебанд.

Чор мурғанд ин аносир бастапо,
Маргу ранҷурию иллат — покушо. *Румӣ*

**ПОКФИТРАТ** پاکفطرت поксиришт; покизатабъ, поктинат.

**ПОКӢ** پاکی **1.** тозагӣ, покизагӣ; беғашӣ, беолоишӣ, назофат.

Растагории мардум ба покии ҷон аст. *Ибни Сино*
Шоҳиде дар лутфи покӣ рашки оби зиндагӣ,
Дилбаре дар ҳусну хубӣ ғайрати моҳи тамом.
*Ҳофиз*

**покии ахлоқ** покахлоқӣ, хушхулқӣ, некхулқӣ, хушхӯӣ.

Покии ахлоқи ӯву покнажодӣ
Бо нияти неку бо макорими эҳсон. *Рӯдакӣ*

**покии сират** поксиратӣ, покниҳодӣ, поктинатӣ, покфитратӣ.

Инсонро ҳусни сурат ва покии сират мерос аз вай монад. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**2.** *маҷ.* сафедӣ, равшанӣ.

Шаби сиёҳ бад-он зулфакони ту монад,
Сапед рӯз ба покӣ рухони ту монад. *Дақиқӣ*

**3.** *маҷ.* покдоманӣ, иффат, исмат.

Чун шӯхра шавад арӯси маъсум,
Покию палидиаш чӣ маълум. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОКӮБ** پاکوب *ниг.* **пойкӯб.**

**ПОКӮБӢ** پاکوبی *ниг.* **пойкӯбӣ.**

**ПОКҶАЙБ** پاکجیب афиф, иффатнок, маъсум, боисмат, покдоман; афифа.

З-он ки одат карда буд он покҷайб
Дар ҳазимат рахт бурдан сӯи ғайб... *Румӣ*

**ПОКҶИРМ** پاکجرم покизаҷисм, покизатан, бенуқс.

Қатраи нам дар садафи покҷирм
Дур шавад андар садафи зиштқирм.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОКҶОМА** پاکجامه покизалибос, хушлибос, озода.

Мардумони ин шаҳр покҷома, бомурувват ва некӯянд. *«Ҳудуд-ул-олам»*

**ПОЛАКӢ** ҳ. پالکی тахти равон, як навъ каҷовае, ки дар Ҳиндустон барои савории одамони олидараҷа маъмул будааст.

Духтар ... гуфт: ... Полакии бисьёр пур аз мардони кор бо ҷамоате аз пиёда ва савор равонаи Деҳлӣ кунед. *«Таърихи Фаришта»*

**ПОЛАҒЗ** پالغز *ниг.* **пойлағз.**

**ПОЛАҲАНГ** پالهنگ *ниг.* **полҳанг.**

**ПОЛВОНА** پالوانه паррандае, ки монанди гунҷишк ва фароштурук буда, пойҳои кӯтоҳ дорад, бодхӯрак.

Обу оташ ба ҳам наёмезад,
Полвона зи хок бигрезад. *Унсурӣ*

**ПОЛ(И)ГОНА||ПОЛ(И)КОНА** پالگانه||پالیگانه||پالکانه||پالیکانه дарча, дарича, ғурфа; равзан, панҷара, тобадон.

Зи уду сандал ӯро остона,
Дараш симину заррин полгона. *Рӯдакӣ*

Тарсам зи полконаи дида фурӯ ҷаҳад
Ин чанд қатра хун, ки маҳалли вафои туст.
*Камоли Исмоил*

**ПОЛЕЗ** پالیز *ниг.* **полиз.**

**ПОЛЕЗБОН** پالیزبان *ниг.* **полизбон.**

**ПОЛИГОНА** پالیگانه *ниг.* **пол(и)гона.**

**ПОЛИДАН** پالیدان **1.** ҷустуҷӯ кардан; **2.** таровидан, заҳидан; ҷорӣ шудан, рехтан.

Чу дид он бару чеҳраи дилпазир,
Зи пистони модар биполид шир. *Фирдавсӣ*

**3.** соф кардан, пок кардан; **4.** ба охир расидан, тамом шудан.

Дигар рӯз чун бардамид офтоб,
Биболид кӯҳу биполид хоб. *Фирдавсӣ*

**5.** пошидан, пош додан.

Ҳамеша тофта бинам сияҳ ду зулфи туро,
Дилам зи тофтанаш тофта шавад ҳамвор.
Магар ки ғолия меполӣ андар ӯ гаҳ-гоҳ
В-агарна аз чӣ чунон тофтасту ғолиябор. *Фаррухӣ*

**6.** жӯлидан, ошуфта шудан.

**ПОЛИЗ||ПОЛЕЗ** پالیز **1.** боғ, бӯстон; гулистон.

Ба полиз зери гулафшон дарахт
Бихуфт ин се озодаи некбахт. *Фирдавсӣ*

Бозор зи ранги ӯ чун кулбаи баззоз
Полиз зи бӯи ӯ чун хокаи аттор. *Ломеӣ*

**2.** киштзор, мазраа, ҷое, ки харбуза, тарбуз ва м. инҳо кошта мешавад.

Замоне бад-ин дос гандум дарав,
Бикун пок полизам аз хору хав. *Асадӣ*

Шаҳри ӯро ҳамвор сохта полиз мекорем. *Восифӣ*

**ПОЛИЗБОН||ПОЛЕЗБОН** پالیزبان **1.** боғбон, нигоҳубинкунандаи боғ, киштзор ва ғ.

Равнақи полиз рафт, акнун ки булбул ними шаб
Бар сари п о л и з б о н камтар занад «Полизбон».
*Замирӣ*

Ба даргоҳи полизбон омаданд,
Ба шодӣ бари мизбон омаданд. *Фирдавсӣ*

**2.** номи навое аз мусиқӣ.

Ин занад бар чангҳои суғдиён «Полизбон»
В-он занад бар нойҳои суриён озодвор. *Манучеҳрӣ*

**ПОЛИЗБОНӢ** پالیزبانی боғбонӣ.

Ҳамеша ҷуз аз мизбонӣ макун,
Бар ин бошу полизбонӣ макун. *Фирдавсӣ*

**ПОЛИЗГОҲ** پالیزگاه киштзор, мазраа, ҷои полиз.

Магар девонае мешуд ба роҳе,
Сари хар дид дар полизгоҳе. *Аттор*

**ПОЛИК** پالیک чоруқе, ки ресмонҳои он ба банди пой печонда мешавад.

Аз хару полик он ҷой расидам, ки ҳаме
Мӯзаи чинӣ меҳоҳаму аспи тозӣ. *Алии Қарт*

**ПОЛ(И)КОНА** پالکانه||پالیکانه *ниг.* **пол(и)гона.**

**ПОЛО(Й)** (پالا(ی **1.** асп.

Зи дарвоза то даргаҳи шаҳ ду мил
Дурӯя сипаҳ буд полову пил. *Асадӣ*

**2.** дар таркиби калимаҳои мураккаб маънии софкунандаи ягон моеъро ифода мекунад, мас 'майполо—софкунандаи май'; 'ширполо—софкунандаи шир'.

**ПОЛОВАН** پالاون асбобе, ки ба шакли тӯр буда, чизеро бо он соф мекунанд; чавлӣ; баракгирак; ширполо; софӣ.

Афшураи хуни дил аз чашми ӯ
Рехта полевани мижгон фурӯ. *Абӯшуайб*

**ПОЛОИДАН** پالائیدن **1.** соф кардан; тоза кардан.

Ҷигар мар-онро [ғизоро] хун кунад ва биполояд.
*«Қисас-ул-анбиё»*

**2.** чакондан.

Ба раҳвой андар бимонему дард,
Биполоем аз дидагон оби зард. *Фирдавсӣ*

Кунун ҳам ту зи дида хун биполой,
Ба гоҳи фурқат аз гирья маёсой.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПОЛОИШ** پالایش **1.** софшавӣ, тозашавӣ; соф шудан, тоза шудан.

Аз эшон туро дил пуророиш аст,
Гуноҳи маро низ полоиш аст. *Фирдавсӣ*

**2.** таровиш, заҳиш; таровидан, заҳидан; чакидан.

Дарьё, ки чунин фароҳрӯй аст,
Полоиши қатраҳои ҷӯй аст.
В-он кӯҳи баланд, к-абрнок аст,
Ҷамъомади резаҳои хок аст. *Низомӣ*

**ПОЛОЙ** پالای *ниг.* **поло(й).**

**ПОЛОЙХОҲ** پالای‌خواه аспхоҳ, аспталаб.

Хурӯшидани марди полойхоҳ
Якояк баромад зи даргоҳи шоҳ. *Фирдавсӣ*

**ПОЛОН** پالان пӯшише, ки ба пушти ҳайвоноти боркаш барои бор ниҳодан ва ё савор шудан мегузоранд.

Он яке хар дошт, полонаш набуд,
Ёфт полон, гург харро даррабуд. *Румӣ*

Он харитаро аз полони хар берун овард. *Авфӣ*

**ПОЛОНА** پالانه баромадгоҳи хона аз тарафи сақф, баромадгоҳ ба болои бом.

Имороти ҳоҷиву полонаҳош
Ҳамебурду мекард яксар хароб. *Салмони Соваҷӣ*

**ПОЛОНГАР** پالانگر полондӯз.

Хар аз дуккони полонгар гурезад,
Чу бинад ҷавфурӯш, аз ҷой хезад. *Низомӣ*

Намоянд ҳар шаб харонро ба хоб,
Ки полонгаронро бибурдаст об. *Салмони Соваҷӣ*

**ПОЛОНГАРӢ** پالانگری полондӯзӣ, касби полондӯзӣ.

Полонгарие ба ғояти хад
Беҳтар зи кулоҳдӯзии бад. *Низомӣ*

**ПОЛОНӢ** پالانی ҳайвони борбардор, ҳайвони боркаш.

Бад-ӯ гуфто: Магу чунин, гар ӯро ин ҳунар будӣ,
Набудӣ чун харон номаш миёни халқ полонӣ.
*Саноӣ*

**ПОЛОПОЛ** پالاپال сахт, мушкил.

Ба фарру ҳайбати шамшери ту қарор гирифт
Замонае, ки пурошӯб буду полопол. *Дақиқӣ*

**ПОЛОШ** پالاش олудагӣ, олоиш.

Чу полағзу полош дорад гилат,
Маранҷон диле, то наранҷад дилат.
*«Фарҳанги Рашидӣ»*

**ПОЛОҲАНГ** پالاهنگ *ниг.* **полҳанг.**

**ПОЛУ** پالو донаҳои сахте монанди адас, ки бар бадани одам, бештар ба рӯй ва дасту пой мебарояд; озах.

Эй ишқ, зи ман дур, ки бар дил ҳама ранҷӣ,
Ҳамчун зи бари чашм яке мӯҳкам полу.
*Шокири Бухорӣ*

**ПОЛУДА I** پالوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **полудан; 2.** соф, тоза, покиза, пок.

Ҷаҳон аз дасти мо осуда бошад,
Зи пархошу ситам полуда бошад.
*Фахриддини Гургонӣ*

**зари полуда** тиллои соф.

Зари олуда камъиёр бувад,
Зари полуда пойдор бувад. *Саноӣ*

**3.** *маҷ.* табоҳ, зоеъ, бекора, нобуд.

Гар моҳи ту аз мушки тар олуда набудӣ,
З-ин сон дили ман хаставу полуда набудӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**полуда гаштан (ё шудан)** а) тоза шудан, пок гардидан.

Чунон шоҳ полуда гашт аз бадӣ,
Ки тобид аз ӯ фарраи эзадӣ. *Фирдавсӣ*

б) *маҷ.* табоҳ шудан, зоеъ шудан.

Чу мағзу дили мардум олуда гашт,
Хирад тираву раъй полуда гашт. *Фирдавсӣ*

Зи бас ҷон, ки аз марг полуда шуд,
Танаш сусту чангол фарсуда шуд. *Асадӣ*

◇ **чашми полуда** чашми ашколуд, чашми ашкрез.

Гардун камаре бар тани фарсудаи мост,
Ҷайҳун асаре зи чашми полудаи мост.
Дӯзах шараре зи оҳи беҳудаи мост,
Фирдавс даме зи вақти осудаи мост. *Хайём*

**ПОЛУДА II** پالوده як навъ халвое, ки аз орд, қанд, асал, нишоста ва ғ. мепазанд.

Хоки девори хеш лесӣ беҳ,
Ки зи полудаи касон ангушт. *Низомӣ*

Чунон гуфтӣ, ки ӯро полуда хӯрдан мефиристад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**полудаи қандӣ** навъе аз полудаи ширин.

Солҳо аз ғами полудаи қандӣ Бусҳоқ
Чун кабобаш дили бирьёншуда хунполо буд.
*Абӯисҳоқи Атъима*

◇ **полудаи бозор** *кинoя* аз чизе, ки зоҳиран хушнамо ва аслан бад аст.

Биспор ҳама занг ба полунаи оҳан,
Бигзор ҳама ранг ба полудаи бозор. *Саноӣ*

**полудаи сари кӯй** *ниг.* **полудаи бозор.**

З-он ки полудаи сари кӯяст,
Имтиҳонаш куну фурӯ полой. *Анварӣ*

**ПОЛУДАГӢ** پالودگی пок будан; соф кардан, пок намудан.

Гуҳар суфт натвон ба осудагӣ,
Бувад нуқра мӯҳтоҷи полудагӣ. *Низомӣ*

**ПОЛУДАМАҒЗ** پالوده‌مغز покизамағз, покботин, покзамир, софдил.

Шаҳ аз панди он пири полудамағз
Ҳаросон шуд аз кори он пойлағз. *Низомӣ*

**ПОЛУДАН** پالودن **1.** соф кардан, тоза намудан, пок гардонидан.

Раҳи доварӣ пок бинмудашон,
Зи олудагиҳо биполудашон. *Фирдавсӣ*

Бибояд шуст ҷонатро ба илму тоат аз исьён
Чунон к-об аз намат ҷонро зи шубҳатҳо биполояд.
*Носири Хисрав*

**2.** гудохтан, об карда тоза намудани зару нуқра ва ғ.

Сухан чун зарри пухта бехабосат гардаду софӣ,
Чу ӯро хотири доно ба андеша биполояд.
*Носири Хисрав*

**3.** рехтан, резондан; равон кардан.

Хунҳо аз ду дида полудам,
Рахна-рахна шуд аз ғамат ҷигарам. *Анварӣ*

**4.** заҳидан, заҳида баромадан, таровиш кардан, таровидан; рехтан, ҷорӣ гардидан.

Феъли олуда гавҳар олояд,
Аз хуми сирка сирка полояд. *Унсурӣ*

Аз гилу об ҷома битвон шуст,
Ки шавад поктар зи бори нахуст.
Лек чун дил ба ғафлат олояд,
Хунат аз дидагон биполояд. *Ҷомӣ*

**5.** тар кардан, намнок гардонидан.

Бад-ин бартарин номи яздоншро
Бихонду биполуд мижгоншро. *Фирдавсӣ*

**6.** берун шудан, дур шудан.

Хирадманд биншаст бо ройзан,
Биполуд аз айвон шаҳи анҷуман. *Фирдавсӣ*

**7.** тамом шудан, ба охир расидан; зоеъ гардидан.

Чу барзад сар аз бурҷи Шер офтоб,
Биболид рӯзу биполуд хоб. *Фирдавсӣ*

**8.** табоҳ кардан, зоеъ гардонидан, ҳадар кардан; аз байн бурдан.

Дар сафар хоҷагӣ нику н-ояд,
Ки сафар хоҷагӣ биполояд. *Саноӣ*

**9.** оғушта кардан, сириштан, хамира кардан.

Ду чашми ман рухи ман зард дид натвонист,
Аз он ба хуни дил онро ҳамебиполояд.
*Масъуди Саъд*

◇ **полудани ранги рух** кандани ранги рӯй, паридани ранги рӯй, тағьири ҳолат.

Чу биншаст мӯбад, ниҳоданд хон,
Зи мӯбад биполуд ранги рухон. *Фирдавсӣ*

**ПОЛУДАПАЗ** پالوده‌پز полудапазанда, касе, ки ҳалвои полуда мепазад.

Шаҳрро ғирбол кардам дар талаб
В-он гаҳе полудапаз пайдо нашуд. *Зуҳурӣ*

**ПОЛУНА** پالونه *ниг.* **полован.**

Биспор ҳама занг ба полунаи оҳан,
Бигзор ҳама ранг ба полудаи бозор. *Саноӣ*

Полуд ҷони хеш ба полунаи бало,
Паймуд умри хеш ба паймонаи замон. *Муиззӣ*

**ПОЛУҒ** پالغ қадаҳи (паймонаи) шароб, ки аз шохи гов, каргадан, устухони фил ва чӯб месохтанд; *муқ.* **болуғ.**

Бо чанги суғдиёнаю бо полуғу кабоб
Омад ба хони чокари худ хоҷа бо савоб. *Имора*

Бидидаш ҳамон ҷой бар тахти хеш
Яке полуғу косаи май ба пеш. *Асадӣ*

**ПОЛҲАНГ||ПОЛАҲАНГ||ПОЛОҲАНГ** پالهنگ||پالاهنگ тасма ё ресмоне, ки ба канори лаҷоми асп мебанданд, яккаҷилав, чилбур; банд, расан, таноб, ки аспи кӯталро ба он баста мекашанд.

Маркабони об дидам сар зада бар рӯи об,
Полҳанги ҳар яке печида бар кӯҳи гарон. *Фаррухӣ*

Дар панохи хирад нишин, ки хирад
Гардани аспрост полоҳанг. *Хоқонӣ*

Зи ҳар сӯ кашон зангие чун наҳанг,
Ба гардан-дар афсор ё полҳанг. *Низомӣ*

пом پام *шакли дигари* = **вом.**

**ПОМАС** پامس пойбанд, барҷомонда, дармонда, бечора.

Худойгоно, помас ба шаҳри бегона
Фузун аз ин натвонам нишаст, дастурӣ! *Дақиқӣ*

**ПОМОЛ** پامال *ниг.* **поймол.**

**ПОН** *ҳ.* پان барги як навъ дарахтест аз зоти филфил (мурч) дар Ҳиндустон, ки онро барои сурх кардани лабҳо мехоянд.

Аз баҳри сурхии лаби захми адӯи ӯ
Кофӣ бувад шабоҳати пайкон ба барги пон.
*Толиби Омулӣ*

Ба сурх кардани лабҳои хеш лахти дилам
Нигори сангдили ман чу барги пон бихӯрад. *Шоҳин*

**ПОНХӮРДА** پانخورده: **лаби понхӯрда** лаби сурх.

Бӯи гулзори шаҳодат ҳар киро бетоб кард,
Чун лаби понхӯрда мебӯсад даҳон шамшерро. *Соиб*

**ПОНСАД** پانصد панҷсад.

**ПОНИЗ||ПОНИД** پانیذ||پانید *ниг.* **фониз.**

**ПОНӢ** *ҳ.* پانی об.

На дар он меъда резаи майда,
На дар он дида қатраи понӣ. *Саноӣ*

**ПООҲУ** پاآهو ба истилоҳи бинокорон хонаи шашпаҳлу (мусаддас); ✧ **(ин) бинои пооҳу** *киноя аз* дунъё.

З-ин дев вафо чаро тамаъ дорӣ,
Ҳамчун ман аз ин бинои пооҳу. *Носири Хисрав*

**ПОПӮШ** پاپوش *ниг.* **пойпӯш.**

**ПОР** I پار *порсол, соли пеш, соли гузашта.*

Боз бар ёд медиҳад дилро
Шодии пору ишрати перор. *Убайди Зоконӣ*

Порам ҳама доман аз шакар пур
Имсол зи хуни чашми тар пур. *Шоҳин*

**ПОР** II پار *шакли кӯтоҳшудаи* **пора** I.

Зинати боғ бештар гардад,
Чу гули сурх ҷома пор кунад. (1) *Имодӣ*

**пор-пор** пора-пора, лахт-лахт, порча-порча, тикка-тикка, аз ҳам рехта.

Дини Зардушт ошкор шуда
Пардаи раҳм пор-пор шуда. *Саноӣ*

**ПОРА** I پاره **1.** дарида, чокшуда, кандашуда, гусаста.

Мегуфт, ки танг буд дар бар,
Пироҳани танг пора беҳтар. *Ҳилолӣ*

Дар дили гул гар надорад нолаи булбул асар,
Дар чаман ин сурхии рухсору чайби пора чист.
*Махфӣ*

**пора гаштан** (*ё* **шудан**) даридан, канда шудан, гусаста шудан.

Зи аспон фурӯ рехт баргустувон,
Зиреҳ пора шуд бар миёни гавон. *Фирдавсӣ*

Дили ман пора гашт аз ғам, на з-он гуна ки беҳ гардад,
Агар ҷонон бад-ин шод аст, ё раб поратар бодо!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пора кардан** (*ё* **сохтан**) даррондан, чок кардан, кандан.

Пора месозанд ҷайбат, чун тамаъ созӣ либос,
Ҳосил аз пӯшиданӣ чоки гиребон асту бас. *Сайидо*

Дил ҳазорон пора хоҳам кард аз теғи ғамат
То диҳам пайванд бар ҳар тора мӯят порае.
*Шоҳин*

**пора шудан** *ниг.* **пора гаштан; 2.** қитъа, парча, тикка, бурда; луқма.

Далерон натарсанд аз овози кӯст,
Ки ду пора чӯб асту як пора пӯст. *Фирдавсӣ*

Шайх молид дасту пеш нишаст,
Бурд аввал ба нону ҳалво даст;
Порае хӯрду порае бигзошт,
Порае бахши ғоибон бардошт. *Ҷомӣ*

**пора дӯхтан** ямоқ кардан, васла кардан, пина дӯхтан.

Чанд ба шаб дар самоъ ҷома даридан зи шавқ,
Рӯзи дигар бомдод пора бар ӯ дӯхтан? *Саъдӣ*

Гар аз он доман ба ин дарвеш васле мерасид,
Порае медӯхтам ин ҷони пора-пораро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**3.** дона, адад; **порае** андаке, каме, камтар, қисман.

Як пои ӯ порае ланг буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**порае** *аз чизе* а) каме, андаке, қадре, миқдоре аз чизе.

Ҳар кӣ сухан бо сухане зам кунад,
Порае аз хуни ҷигар кам кунад.*

б) баъзе, бархе, қисме; **4.** *нумератив* ҳамчун то, адад, дона, мас. 'даҳ пора — даҳто, даҳ дона'; 'чанд пора — чандто, якчандто, чанд адад'.

[Амири Хуросон] даҳ пора ёқути сурх ва даҳ тахт ҷомаи бешбаҳо ва даҳ ғулому даҳ канизак ... назди вай фиристод. *«Таърихи Систон»*

[Ҳалокухон] чанд пора қалъаи дигар ба вай бахшид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

[Ғозон] бар обе, ки онро Қоли Тажан мегӯянд, банде фармуд бастан ва чанд пора деҳро ободон кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**5.** гурзи оҳанин.

Бареро кўфта пора, дилеро дўхта зўбин,
Сареро хору хас болин, танеро хоку хун бистар. *Масъуди Саъд*

6. навъе аз ҳалво, шакарпора.

Панде бамаза чу қанд бишнав,
Беайб чу пораи Самарқанд. *Носири Хисрав*

◇ **пораи зард** порчаи зарде, ки яҳудиён барои фарқ кардани худ аз дигарон ба китфи худ медўхтанд.

Гардун яҳудиёна ба китфи кабўди хеш
Он зард пора бин ки чӣ пайдо барафканад. *Хоқонӣ*

**пора-пора** а) қисм-қисм, чудо-чудо, парча-парча, аз ҳам чудо.

Андар эшон ҳеҷ гуна қисмат набувад ва лекин пазиро буванд мар пора-пора шуданро. *Ибни Сино*

Пора-пора дилам зи оташи шавқ,
Пораҳои кабобро монад. *Ҷомӣ*

б) кам-кам, андак-андак; рафта-рафта.

Пора-пора кардамат фармонпазир,
Ман ба иззат хўгарам, сахтам магир! *Румӣ*

**ПОРА** II پاره паридан, париш, парвоз.

Гар бипаррад ба пар, ҳумой бувад,
Пораи ў ба дасту пой бувад. *Саноӣ*

**ПОРА** III پاره ришва, чизе, ки ба касе барои иҷрои кори ноҳақ ва ғайриқонунӣ дода мешавад.

Ҳар он ҷо, ки пора шуд аз дар дарун,
Шавад устуворӣ зи равзан бирун. *Унсурӣ*

Мо подшоҳи пораву ришват набудаем,
Бал порадўзи хирқаи дилҳои пораем. *Румӣ*

**паи пора гирифтан** ба ришва гирифтан.

Макун, эй дўст, зи ҷавр ин дилам овора макун,
Ҷон паи пора бигиру ҷигарам пора макун. *Румӣ*

**ПОРАГАК||ПОРАКАК** پاره گک||پاره کک *шакли тасғири* **пора** I.

Гўй, ки ду-се пираҳан аст аз ду-се гуна,
В-аз домани ҳар як зи дигар порагаке кам. *Тоҳири Чағонӣ*

**ПОРАДЎЗ** پاره دوز пинадўз, васладўз, ямоқчӣ, кўҳнадўз.

Мо подшоҳи пораву ришват набудаем,
Бал порадўзи хирқаи дилҳои пораем. *Румӣ*

**ПОРАДЎЗӢ** پاره دوزی пинадўзӣ, васладўзӣ, кўҳнадўзӣ.

Порадўзе буд дар ақсои Рай,
Мутмаин бар порадўзӣ рои ѣай. *Ҷомӣ*

**ПОРАЗАН** پاره زن пинадўз, васладўз, ямоқчӣ, кўҳнадўз.

Дарнигар дар санъати поразане,
К-ў ҳамедўзад куҳан бе сўзане. *Румӣ*

**ПОРАКАК** پاره کک *ниг.* **порагак.**

**ПОРАНҶ** پارنج *ниг.* **пойранҷ.**

**ПОРАПОР** پاره پار *ниг.* **пора I (пора-пора).**

Ба фармони он хисрави номдор
Бикарданд аз он пас варо порапор. *Фирдавсӣ*

**ПОРАХИШТ** پاره خشت хиштпора, порчаи хишт.

Ҳар он порахиште, ки бар манзарест
Сари Қайқубодеву Искандарест. *Хоҷу*

**ПОРАХОР** پاره خوار касе, ки пора мехўрад, ришватхўр.

Филбачча мехўрӣ, эй порахор,
Ҳам барорад хасми фил аз ту 'дамор. *Румӣ*

**ПОРГИН** پارگین 1. ҷое, ки обҳои чиркин, ганда, пасмонда ҷамъ мешавад, ҳамчун обрези ҳаммом, таҳоратхона; обрези ошхона.

Ҳавзҳои чу об дар дида,
Поргинҳои оби гандида ... *Низомӣ*

Ҷони магас ҳаст нами поргин,
Заҳр бувад бар магаси ангабин. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. хандақе, ки бо об пур карда мешавад.

Мардумони Бухоро ҷамъ шуданд ва иттифоқ карданд ва поргини ҳисор бино карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ПОРДУМ** پاردم банди пахни чармин, ки аз тахти думи хар, хачир ва ғ. гузаронида аз ду сў ба ду канори полон ё зин баста мешавад.

Пушти ў хам гашт ҳамчун пушти хум,
Абрувон бар чашм ҳамчун пордум. *Румӣ*

Зин барниҳод ва пеши кафали ў шуд, то ўро пордум ниҳад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **пордум будани (ё шудани) инони** *касе* аз ниҳояти саросемагӣ худро гум кардан.

Ба ҷое, ки ман пой бифшордам,
Инони суворон будӣ пордум. *Фирдавсӣ*

**ПОРИКОБ** پارکاب озими сафар, озими саворшавӣ, азмкунанда ба сафар; **порикоб бардоштан** саворӣ кардан, сафар намудан; *кинояаз* мурдан.

Чу ман порикобе, ки бардоштам,
Инони ҷаҳон бар ту бигзоштам. *Низомӣ*

**ПОРИКОБӢ** پارکابی дар рикоби подшоҳ ё хоҷа будан, дар ҳузури подшоҳ ё калоншавандае истодан, ҳузурӣ.

Ба хидматпешагони порикобӣ
Қарораш рафт дар оташхитобӣ. *Ҳоҷӣ*

**ПОРИН** پارین мансуб ба соли гузашта, порсола,

Мири порину мири перорин,
Ҳама баттолу мо ҳамон таббол. *Саъдӣ*

Айши поринро, ки кардӣ, мешинос
Соли дигарро бар он мекун қиёс! *Ҷомӣ*

**ПОРИНА** پارینه *ниг.* **порин.**

Ҳамон ширинии порина дарьёфт,
Ба ширинӣ расад ҳар к-ў шакар ёфт. *Низомӣ*

◇ **Аҳмади порина** *кинояаз* касе, ки дар ў тағьири ҳол ё ягон тағьироти дигар дида намешавад, дар урф ба шакли «Аҳмади порина савдогари Кармина» ба кор аст.

Тавба зи май карда буд дил, чу ту соқӣ шудӣ,
Боз ҳамон ҳол шуд Аҳмади поринаро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОРОВ** پاراو пир, пиразан, кампир.

Зани поров, чун биёбад буқ,
Сар зи шодӣ кашад суи Айюқ. *Мунҷик*

**ПОРС** پارس номи қисмате аз Эрон, ки Шероз, Исфаҳон, Кирмон ва Язд аз он ҷумла аст ва гоҳо ба маънии тамоми Эрон кор фармуда мешавад; Форс.

Супурд он гаҳе тоҷи шоҳӣ бад-ўй,
В-аз он ҷо суви Порс бинҳод рўй. *Фирдавсӣ*

**ПОРСАНГ** پارسنگ *ниг.* **посанг.**

Баст даврон бар рукӯи чарх чандин сангу хок,
Лек дар мизони ҳикмат кам бувад аз порсанг.
*Котибӣ*

**ПОРСИГӮ(Й)** (پارسی گو(ی ба забони порсӣ гапзананда, ба забони форсӣ суханкунанда, форсизабон.

Ҳафтод ҳазор муваҳҳиди порсигӯй наҷот ёбанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Туркони порсигӯ бахшандагони умранд,
Соқӣ, бидеҳ башорат риндони порсоро. *Ҳофиз*

**ПОРСО** پارسا **1.** пок, покиза, покдоман, некӯкирдор; боисмат.

Ба гетӣ ба ҷуз порсо зан маҷӯй,
Зани бадкуниш хорӣ орад ба рӯй. *Фирдавсӣ*

Зани хуби фармонбари порсо
Кунад марди дарвешро подшо. *Саъдӣ*

**2.** диндор, парҳезгор; худотарс; зоҳид, шайх.

Яке аз мулуки беинсоф порсоеро пурсид, ки аз ибодатҳо кадом фозилтар аст. *Саъдӣ*

Чанд худро пеши мо қимат ниҳӣ, эй порсо,
Худфурӯширо ривоҷе нест дар бозори мо. *Ҷомӣ*

**3.** *ба шакли ҷамъ* **порсоён** эрониён; порсизабонон.

Тозиёнро ғами аҳволи гаронборон нест,
Порсоён, мададе то хушу осон биравам. *Ҳофиз*

**ПОРСОЗОДА** پارسازاده фарзанди порсо, касе, ки падараш порсост; *ниг.* **порсо 1, 2.**

Порсозодаеро неъмати бекарон аз тарикаи аммон ба даст афтод. *Саъдӣ*

**ПОРСОЙ** پارسایی **1.** покӣ, покизагӣ, покдоманӣ, некӯкирдорӣ, боисматӣ.

Бозоргонеро зане буд дар камоли хубӣ ва порсой.
*«Нигори дониш»*

**2.** диндорӣ, парҳезгорӣ; худотарсӣ; зоҳидӣ.

Зоҳидо, аз нуқлу май беҳуда манъам мекунӣ,
Ман, ки риндӣ карда бошам, порсой чун кунам?
*Ҳилолӣ*

Ту аз сарриштаи тадбири зоҳид ғофилӣ, варна
Надорад фисқ хилватхонае ҷуз порсоиҳо. *Бедил*

**ПОРСӢ** پارسی **1.** мансуб ба Порс.

Ба симин ситом овариданд сӣ
Аз аспони тозиву аз порсӣ. *Фирдавсӣ*

Шаккаршикан шаванд ҳама тӯтиёни Ҳинд
З-ин қанди порсӣ, ки ба Бангола меравад. *Ҳофиз*

**2.** мардуми Порс, аҳли Порс, форс.

Зи румию мисрию аз порсӣ
Фузун буд мардон чиҳил бор сӣ. *Фирдавсӣ*

**3.** забони қадими форсӣ.

Басе ранҷ бурдам дар ин соли сӣ,
Аҷам зинда кардам бад-ин порсӣ. *Фирдавсӣ*

Дӯстон аз ман дархост карданд, ки ин китобро ба порсӣ тарҷума кун. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ПОРӢ** پاری *шакли кӯтоҳшудаи* **порина.**

**ПОС** پاس **1.** як ҳисса аз ҳашт ҳиссаи шабонарӯз, як ҳисса аз чор ҳиссаи шаб (се соат).

Чун як пос аз шаб бимонд, Олтунтош бо хосагони худ барнишаст ва бирафт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳамегуфт ин сухан то посе аз шаб,
Расида ҷонаш аз андӯҳ бар лаб. *Ҷомӣ*

**2.** посбон, дидбон, қаровул, муҳофиз.

Сипаҳ дид дар хаймаҳо беҳарос,
На ҷое тилоя, на овои пос. *Асадӣ*

Ятоқӣ ба омад-шудан чун харос,
Наёсуд дурроҷа аз бонги пос. *Низомӣ*

**3.** нигаҳбонӣ, нигаҳдорӣ, муҳофизат, дидбонӣ, посбонӣ.

Бидон, ки мулук аз баҳри поси раиятанд, на раият аз баҳри тоати мулук. *Саъдӣ*

Шабҳо, ки бар остонаи ӯ
Гардӣ паи поси хонаи ӯ... *Ҷомӣ*

Ба поси обрӯ чандон дури ноб
Нисораш кун, ки гардад баҳри симоб. *Ҳозиқ*

**4.** *маҷ.* ҳурмату эҳтиром, муроот, иззату икром.

Обрӯи мост поси обрӯи дигарон,
Пардапӯши айби моро пардапӯшиҳои мост.
*Шавкат*

Вале дар поси ному нанги дилдор.
Назар андохт Маҷнуни дилафгор. *Мулҳам*

**поси хотир** риояи раъю хотир(-и касе), ба ҷо овардани ҳурмат(-и касе).

Филҷумла поси хотири ёронро мувофақат кардам.
*Саъдӣ*

Ҳамвора ба поси хотири боз ҷунбиш намекард, ки... ба андак беадабӣ ба хӯрдани ман машғул шавад. *«Нигори дониш»*

**поси хотирдорӣ** ҳурмат кардан, эҳтиром намудан, муроот кардан.

Поси хотирдорӣ, эй оина, аз мо ёд гир,
Айбҳои халқ мебинему мепӯшем мо. *Сайидо*

**пос доштан** а) нигаҳбонӣ кардан, муҳофизат намудан.

Шер ӯро пос дошт, чун бомдод шуд, шер бирафт.
*Авфӣ*

Яке гуфто: Агар медоштӣ пос,
Чаро бар дар накардӣ қуфли васвос? *Сайидо*

б) *маҷ.* пойдан, зери чашм кардан, муроқиб будан.

Чу огоҳ шуд марди эзадшинос,
Ки дуздон бар он қалъа доранд пос... *Низомӣ*

в) *маҷ.* риоя кардан.

Магир аз даҳани халқ ҳарфро зинҳор,
Ба осиё чу шудӣ, пос дор навбатро. *Соиб*

**поси** *чизе* **(нигаҳ) доштан** чизеро ҳурмат ва нигаҳдорӣ кардан, эҳтироми чизеро ба ҷо овардан.

Чанд зи поси дирам афтӣ ба ранҷ,
Поси сухан дор, ки умре поси сӯҳбат доштам.
*Сайидо*

**поси** *чизе* **кардан (ё намудан)** *ниг.* **пос доштан в).**

З-ошноён ҳеҷ кас поси вафодорӣ накард,
Бо ғарибон гар биёмезам, зи ман набвад ғариб.
*Заҳири Форьёбӣ*

Муиззиддини Кайқубод... чанд рӯз поси насоеҳи падар намуда... худро аз айшу тараб боздошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**поси дил кардан** ҳурмати касе ё чизеро ба ҷо овардан, озурда ва шикастадил накардан.

Поси дилҳо кардану хидматгарӣ
Созадат маҳдуму бахшад сарварӣ. *Румӣ*

**ПОСАНГ** پاسنگ чизе, ки барои баробар ва мувозина кардани ду каффаи тарозу бар як каффаи тарозу мениҳанд.

Иёри ҳилми гаронаш падид натвон кард,
Агар сипеҳр тарозу шавад, замин посанг. *Фаррухӣ*
Ки аз он гил кунад яке посанг,
То шакар бидҳадаш муқобили санг. *Саноӣ*

**ПОСБОН** پاسبان **1.** қаровули шаб, муҳофизи шабона; нигаҳдор, нигаҳдоранда, муҳофиз, дидбон, қаровул.

Биёяд ба ҳар гӯшае дидбон,
Тилоя ба рӯзу ба шаб посбон. *Фирдавсӣ*
Саре, к-ӯ аз ҳаё дар пеш бошад,
Ба исмат посбони хеш бошад. *Ҳилолӣ*

**посбони аҳд** нигоҳдорандаи аҳд, риоякунандаи аҳду паймон, вафокунанда ба аҳд.

Ошиқе будаст дар айёми пеш,
Посбони аҳд андар аҳди хеш. *Румӣ*

**2.** *кинояа аз* ситораи Зуҳал.

Посбон бар чархи ҳафтум хуш бихусбад баъд аз ин,
Чун ҷаҳонро адлу инсофи ту медоранд пос.
*Заҳири Форьёбӣ*

**посбони торами ҳафтум, посбони фалак** *кинояа аз* ситораи Зуҳал.

**ПОСБОНӢ** پاسبانی нигаҳбонӣ, қаровулӣ, дидбонӣ, шуғли посбон.

**ПОСДОР** پاسدار нигаҳбон, нигаҳдоранда, посбон.

Чу баргашт Рустам бари шаҳриёр,
Аз эронсипаҳ Гев буд посдор. *Фирдавсӣ*

**посдорони салтанат** ҳомиёни давлат, пуштибонони салтанат, аъён ва мансабдорони мамлакат.

Аркони давлат ва посдорони салтанат баъд аз инқизои шаш моҳ ӯро аз миёна бардошта аз ӯ фориғ гардиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ПОСДОРАНДА** پاسدارنده посбон, посбоникунанда, нигаҳдоранда.

Тилоя зи лашкаргаҳи ҳар ду шоҳ
Шуда посдоранда то субҳгоҳ. *Низомӣ*

**ПОСОР||ПОСЬЁР** پاسار||پاسیار лагад, лагадкӯб.

Посор мекунад ману хубонро,
Танг омадам зи пожаху посораш. *Носири Хисрав*

**ПОСТОН** پاستان *ниг.* **бостон.**

**ПОСТОНӢ** پاستانی *ниг.* **бостонӣ.**

Аҳди ёрони постониро
Тоза чун бӯстон намебинам. *Хоқонӣ*

**ПОСУХ** پاسخ **1.** ҷавоб.

Се бор ин суханҳо бар эшон биронд,
Чу посух наёмадш, хомӯш бимонд. *Дақиқӣ*
Ба посух чунин гуфт Рустам бад-ӯй,
Ки рав, назди он меҳтари номҷӯй. *Фирдавсӣ*
Забонаш кард посухро фаромӯш,
Ниҳод аз оҷизӣ бар дида ангушт. *Низомӣ*

**посух гузоштан** ҷавоб додан.

Фаридун паёмам бад-ин гуна дод,
Ту посух гузор, он чӣ оядт ёд. *Фирдавсӣ*

**посух кардан** ҷавоб додан, нома навиштан, ҷавоби нома навиштан.

Пас он гаҳ посухе кардаш ба оин,
Ба поён талху аз оғоз ширин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**посух овардан** ҷавоб овардан, ҷавоби чизеро овардан.

Чунин посух оварм он арҷманд,
Басе барнаёяд, ки гардад баланд. *Фирдавсӣ*

**посух оростан** ҷавоби нома навиштан.

Ҳама мӯбадон посух оростанд,
Ҳама кому ороми ӯ хостанд. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* таъбир(-и хоб).

Ба дил гуфтам ин хобро посух аст,
Ки овози ӯ дар ҷаҳон фаррух аст. *Фирдавсӣ*

**ПОСУХГАРӢ** پاسخ گری ҷавобгузорӣ, ҷавобгӯӣ, ҷавобдиҳӣ.

Чунон рав, ки пурсадт, посух кунӣ,
Ба посухгарӣ рӯз фаррух кунӣ. *Фирдавсӣ*

**ПОСУХГУЗОР** پاسخ گذار посухгӯӣ, ҷавобдиҳанда; сухангӯи ҳозирҷавоб.

Ҳама номдорони посухгузор
Забон баркушоданд бар шаҳриёр. *Фирдавсӣ*

**ПОСУХДЕҲ** پاسخ ده ҷавобдиҳанда, посухгӯӣ; ҳозирҷавоб.

Фириста касе соз донишпазир
Ниҳонбину посухдеҳу ёдгир. *Асадӣ*

**ПОСУХНИЮШ||ПОСУХНИЙӮШ** پاسخ نیوش ҷавобшунав.

Чӣ гуфт он сухангӯи посухниюш,
Ки девор дорад ба гуфтор гӯш. *Фирдавсӣ*

**ПОСУХСАРОЙ** پاسخ سرای *ниг.* **посухгузор.**

Ниҳода бад-ӯ гӯш посухсарой,
Пурандеша шуд з-он сухан раҳнамой. *Фирдавсӣ*

**ПОСЬЁР** پاسیار *ниг.* **посор.**

**ПОСӮХТА** پاسوخته *ниг.* **пойсӯхта.**

**ПОТАР** *ҳ.* پاتر зани хушовоз.

Пурнамал… ду ҳазор аврати муслимаро дар ҳарами худ нигоҳ дошта дар зумраи потарони раққос интизом дод. *«Таърихи Фаришта»*

**ПОТИЛ||ПОТИЛА** پاتیل||پاتیله||پاتله деги калони мисин.

Дӣ чу ба оканда шудам, ёфтам,
Охури чун потилаи сифлагон. *Абулаббоси Аббосӣ*

Лахте ордҳора ба он барафкандӣ … ва онро гирд кардӣ чун кулича ва бо равғани гов ба потиле андар бирьён кардӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Чу потил гирду сарозер шуд,
Зи ҳалвон ғам чашми ман сер шуд. *Туғро*

**ПОТОБА** پاتابه *ниг.* **пойтоба.**

**ПОЧА** پاچه *ниг.* **пойча.**

**ПОЧАҚ** پاچک саргини гов, ки паҳну хушк шудааст, тапписи гов.

То ба кай аз ақли ҷаҳландӯзи ту
Почаки даштӣ бувад дилсӯзи ту. *Бедил*

**ПОЧАНГ** پاچنگ сӯрохи хона ва кушк, ки ба як чашм аз он ба берун менигаранд; дарича, даричаи хурд.

Мол фароз орию ба кор надорӣ,
То бибаранд аз дару даричаву почанг. *Абӯосим*
Ҳазор гуна гул аз шох чеҳр бинмуданд
Чу лӯъбатони гуландоми нозук аз почанг.
*Шамси Фахрӣ*

**ПОЧАПАЗ** پاچه‌پز *ниг.* **пойчапаз.**

**ПОЧИЛА** پاچیله‖پاچله пойафзор, кафш.

Бирун кун пой аз ин почилаи танг,
Ки кафши танг дорад пойро ланг. *Низомӣ*

Дар даруни Қаъба расми қибла нест,
Чӣ ғам ар ғаввосро почила нест. *Румӣ*

**пош** پاش *асоси замони ҳозираи* **пошидан.**

**ПОШ** پاش пошидан, афшондан, пош додан; *маҷ.* коридан.

Хокро тухмаке диҳӣ гаҳи пош,
Ӯ яке сад диҳад ҳаме подош. *Саноӣ*

**пош-пош** пароканда, парешон, пора-пора, тикка-тикка, майда-майда.

Гуфтам: Аз оби наботат коми ман ширин нашуд,
Пушти теғе зад, ки шуд мағзам чу ҳалво пош-пош.
*Сайидо*

**ПОШАНГ** پاشنگ **1.** хӯшаи ангур, сари ангур.

Ту гӯӣ дурахшанда пошанг буд,
Ва ё дар дили шаб шабоҳанг буд. *Асадӣ*

**2.** харбуза, тарбуз, каду ва бодиринг, ки барои тухм монда шудааст.

Он саги малъун бирафт, ин саг бимонд аз хештан,
Тухмро монанди пошанг эдараш бар ҷой монд.
*Мунҷик*

**ПОШИДА** پاشیده *сифати феълии замони гузаштаи* **пошидан; аз ҳам пошида** аз ҳам ҷудо, пароканда, мутафарриқ, парешон.

**ПОШИДАН** پاشیدن **1.** афшондан, пош додан, ҷошидан, пароканда кардан, рехтан.

Ба таъна заҳр пошидӣ ҳаме дӣ,
Ба ханда мефишонӣ шаккар имрӯз. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* сарф кардан, исроф кардан, ба бод додан.

Моле, ки ба солҳо ҷамъ шуда буд, ҳама бипошид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *маҷ.* бахшидан, нисор намудан; эҳсону карам кардан.

Ҷавонмарду хушхулқу бахшанда бош,
Чу ҳақ бар ту пошад, ту бар халқ пош. *Саъдӣ*

Хез, Ҷомию хоки ин раҳ бош,
Ҳар чӣ дорӣ, ба хоки ин раҳ пош. *Ҷомӣ*

**ПОШИКАСТА** پاشکسته *ниг.* **пойшикаста.**

**ПОШНА** پاشنه **1.** қисми интиҳои қафои пои одам.

Ҳам пошна решу ҳам каф омос,
Чун пой ниҳам ба дашти алмос? *Файзӣ*

**2.** қисми ақиби поёни кафш, ақиби пойафзор.

Бизад пошна, санг андохт дур,
Завора бар ӯ офарин карду сур. *Фирдавсӣ*

**пошна задан** маҳмез задан ба асп, аспро бо пой нихта кардан.

Ҳамехост зад бар сари аспи ӯй,
Бизад пошна марди пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ПОШНАКӮБ** پاشنه‌کوب гурехтан ба қафо; гурезон ба қафо.

Наввоб пошнакӯб... қариби Гуҷарот худро расонд. *«Хизонаи омира»*

**ПОШНАХЕЗ** پاشنه‌خیز: **пошнахез кардан** маҳмез задан ба асп, аспро бо пой нихта кардан.

**ПОШНО** پاشنا *ниг.* **пошна.**

Нест мудбир аҳли тарк ар худ надорад кафш аз он-к
Ҳар шикоф аз пошнояш дину давлатро дар аст. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПОШНОХЕЗ** پاشناخیز *ниг.* **пошнахез.**

Дили равшани родро тез кард,
Мар-он бораро пошнохез кард. *Фирдавсӣ*

**ПОШОН** پاشان дар ҳолати пошидан, пошанда.

Ҳаме пойкӯбанда бар фарши Чин,
Зи сар мушк пошон, гул аз остин. *Асадӣ*

**ПОШОНӢ** پاشانی парокандагӣ, парешонӣ; **пошонии хат** аз ҳам дур-дур навиштани ҳарфҳо ва калимаҳо.

Афзунии қадр аст парешонии хотир,
Пошонии хатҳо сабаби ҳаҷми китоб аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ПОЯ** پایه **1.** зинапоя, ҳар як паллаи нардбон.

Поя бисьёр сӯи боми баланд,
Ту ба як поя чун шавӣ хурсанд? *Саноӣ*

**2.** пой ва сутунчаҳое, ки бар онҳо мез, курсӣ, тахт, кат ва ғ. қоим ва устувор мешаванд.

Ҳама пояи тахт зарру булӯр
Нишастангаҳи шоҳ Баҳроми Гӯр. *Фирдавсӣ*

**3.** бунъёд, асос, таҳкурсӣ, пойдевор.

Аввал андеша в-он гаҳе гуфтор,
Поя пеш омадасту пас девор. *Саъдӣ*

Фикр пояи ақл аст. *Зарбулмасал*

В-ар яке хӯша зи ток афкандӣ,
Токро поя ба хок афкандӣ. *Ҷомӣ*

**4.** зер, таг, домана.

Амир ... он шаб дар пояи кӯҳ фурӯд омад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**5.** ҷой, маҳал, макон.

Мардро, к-ӯ зи разм бемоя-ст,
Домани хайма беҳтарин поя-ст. *Саноӣ*

**6.** паст, ночиз; забун, ҳақир.

Бал яке поя пашиз аст, ки то ёфтамаш.
На ҳаме дӯст ситонад зи ману на адувам.
*Носири Хисрав*

**7.** маротиба, бор, карат.

Мурдан ба ҳазор поя некӯст
Аз зиндагие, ки бе рухи ӯст. *Шоҳин*

**8.** дараҷа, қадр; мартаба, мақом.

Бад-он поя донад забони Расӣ,
Бад-он поя донишӣ ту хӯд кай расӣ! *Садри Зиё*

Гуфт: Буд аввал маро поя баланд
Шаҳвати нафсам бад-ин пастӣ фиканд. *Ҷомӣ*

**пояи аъло** мақоми баланд, мартабаи олӣ.

Чун дари ҷоҳил дараки асфал аст,
Пояи аъло талабад, аҷҳал аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **пояи бандагӣ** ҷои исти ғуломон дар ҳузури подшоҳ; дараҷа ва ҳолати ғуломӣ.

Гуфт: Бархез, ҷой ҷои ту нест,
Пояи бандагӣ сазои ту нест. *Низомӣ*

**пояи меҳтар** қадру қимат ва дараҷаи бузургон.

Қасеро бидеҳ пояи меҳтарон,
Ки бар кеҳтарон сар надорад гарон. *Саъдӣ*

**пояи ҳавз** *киноя аз* ҷои расвоӣ ва бадномӣ.

Паи як бӯса гирди пояи ҳавз
Басе гаштам, ту дил дарьё накардӣ. *Хоқонӣ*

**поя-поя** тадриҷан, ба оҳистагӣ, оҳиста-оҳиста, дараҷа ба дараҷа.

Чӣ хоҳӣ қасеро ҳамекард меҳ,
Бузургиш ҷуз поя-поя мадеҳ. *Асадӣ*

Поя-поя рафт бояд сӯи бом,
Ҳаст ҷабрӣ будан ин ҷо тамъи хом. *Румӣ*

**пояи** *касе* **доштан** бо касе баробар шуда тавонистан.

Зи гурдон касе пояи ӯ надошт,
Ба ҷуз Пилтан пояи ӯ надошт. *Фирдавсӣ*

**паст шудани пояи қадр(-и** *касе, чизе*) хору забун гаштан.

Пояи қадри сухандонон, Фузулӣ, паст шуд,
З-ин сабаб ҳаргиз дар ин кишвар касе номе наёфт.
*Фузулӣ*

**дар пояи бад нишондан** *киноя аз* паст кардан, хору залил намудан.

Ту подоши некӣ надонӣ чаро,
Ки дар пояи бад нишонӣ маро?! *Шоҳин*

**ПОЯАФРОЗ** پایه‌افراز баландкунандаи мартаба, болобарандаи дараҷа.

Сидқ иксири миси ҳастии туст,
Пояафрози фурӯдастии туст. *Ҷомӣ*

**ПОЯВАР** پایه‌ور баландмартаба, баландмақом.

... Ки гуфтам ман ин номаи появар,
Накард ӯ бад-ин номаи ман назар. *Фирдавсӣ*

**ПОЯГОҲ** پایه‌گاه *ниг.* **пойгоҳ** 7.

Ҳар он кас, ки дар сояи ман паноҳ
Наёбад, аз ӯ кам шавад пойгоҳ. *Фирдавсӣ*

**ПОЯК** پایک 1. *шакли тасғири* **пой;** 2. пиёда; 3. посбон, нигаҳбон.

Чунин расм буд, ки ҳар шаб панҷ ҳазор пояк ба навбат паҳра медоштанд. *«Таърихи Фаришта»*

Шаҳзода фурҷа ёфта ба ёрии хоҷасароён ва пояконӣ навбатӣ Фатҳшоҳро ... ба қатл овард.
*«Таърихи Фаришта»*

**ПОЯНДА** پاینده 1. *сифати феълии замони ҳозираи* **пойдан;** 2. бардавом; ҷовид, доимӣ, ҳамешагӣ, абадӣ.

Гар намондаст ҷисмашон зинда,
Номашон зиндаест поянда. *Ҷомӣ*

Агар ин аст, Ҳилолӣ, шарафи пояи ишқ,
Ҳама кас толиби ин давлати поянда шаванд. *Ҳилолӣ*

3. пойдор, устувор, тобовар.

Ба разм-андарун шери пояндаӣ,
Ба базм-андарун шеди тобандаӣ. *Фирдавсӣ*

Маркабоне зери зин пӯянда чун боди сабук,
Саркашоне вақти кин поянда чун кӯҳи гарон.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**ПОЯНДАГӢ** پایندگی бардавом будан, ҷовид будан, ҳамешагӣ будан.

Гавҳари зиндагӣ зи ишқ ояд,
Ганҷи пояндагӣ зи ишқ ояд. *Ҷомӣ*

**ПОЯНДОН** پایندان 1. кафшкан, ҷои кафшкашӣ, пойгаҳ.

Моҳро дар маҳфили хуршеди ман
Ҷой андар саффи пояндон бувад. *Мунҷик*

2. нигаҳдоранда; кафил, зомин.

Ҳар кӣ пояндони вай шуд васли ёр,
Ӯ чӣ тарсад аз шикасти рӯзгор. *Румӣ*

**ПОҒУНД||ПОҒУНДА** پاغند||پاغنده кулӯлаи пахтаи ҳаллоҷӣ кардашуда.

Қай хидматро шоям, то пеши ту оям
Бо ин сару ин риши чу поғундаи ҳаллоҷ.
*Абулаббоси Аббосӣ*

Ҳамчу Мансур ту бар дор бикун нотиқаро,
Чун занон чанд бар он пунбаи поғунда занӣ.
*Шамси Табрезӣ*

**ПОҒӮШ** پاغوش ғӯта, сар ба об фурӯ бурдан; **поғӯш задан** ғӯта хӯрдан.

Бувад зудо ки ой нек хомӯш,
Чу мурғобӣ занӣ дар хок поғӯш. *Рӯдакӣ*

**ПОҶУФТ** پاجفت: **поҷуфт давидан** саросема давидан, бо суръат рафтан.

Фиканданд аз шавқи маъшуқ пӯст,
Давиданд поҷуфт дар роҳи дӯст. *Ваҳид*

**ПУД** I پود нахҳое, ки ба паҳноии матоъ бофта мешавад, риштаҳое, ки дар бофтани матоъ ба паҳноии он ба кор бурда мешавад; *муқобили* **тор** I 2; **пуду тор** нахҳои ба дарозӣ ва ба паҳноӣ гузошташуда, ки аз он матоъ бофта мешавад; асоси матоъ, асли матоъ; *муқ.* **тор I 2 (тору пуд).**

Биёмӯхташон риштану тофтан,
Ба тор-андарун пудро бофтан. *Фирдавсӣ*

Чанд зи тори тамаъу пуди лоф
Бар қади ҳар сифла шавӣ ҳуллабоф? *Ҷомӣ*

**пуду тор кандан** гусаста шудан; аз ҳам канда шудани ҷизе.

Пуду тори суханам канд зи девонагият,
Худ ба ҳарф о, даҳани мӯҳмалабофат бинам.
*Савдо*

**ПУД** II پود парахаҳои хушке, ки барои даргирондани оташ ба кор мебаранд; қав; пешдаргирон.

Гар барфиканам гарми дили хеш ба гӯгирд,
Бе пуд зи гӯгирд забона занад оташ. *Мунҷик*

**ПУДА** پده *ниг.* **пада** 3.

**ПУЖМОН** پژمان *ниг.* **пажмон.**

**ПУК** I پوک пуч, миёнхолӣ, пӯкка.

Тезиву бетаому тафа чун паниру дӯғ,
Безавқу хушкмағзу тиҳӣ ҳамчу ҷавзи пук.
*Пури Баҳои Ҷомӣ*

**ПУК** II پوک боде, ки барои даргирондани оташ аз даҳан медамонд, пуф.

**ПУККА** پکه тарафи пушти буҷул, тарафи дамидаи буҷул; *муқобили* **чикка.**

Он кӣ намешиносад ӯ чиккаю пуккаи буҷул,
Аспу хари насибааш рост гирифта ҷокро. *Савдо*

**ПУЛ** I پل||پول гузаргоҳи ба шакли тоқ ва ё сақф, ки ба рӯи рӯд, наҳр ва ҷӯйҳо аз чӯбу хишт ва ғ. месозанд; кӯпрук.

Ба фармони ӯ ин пулро аз хишти пухта сохтанд ба ғоят маҳкам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар мамлакат ҳар ҷо ки пул ва работ ва обхона ҳоҷат бошад, ... дар таъмири онҳо ба қадри ройгон кӯшад. *Аҳмади Дониш*

◇ **(ин) пули обгуни оташбор** *кинояаз* осмон.

Рахш берун ҷаҳон чу аспи Масеҳ
З-ин пули обгуни оташбор. *Хоқонӣ*

**(ин) пули обранг** *киноя аз* осмон.

Баски фалак пули ҷафо бар дили ман шикасту ман
Ин пули обрангро кай шиканам, дареғ ман. *Хоқонӣ*

**пули сирот** *д.* пули ниҳоят борике, ки мувофиқи ақидаи дини ислом барои аз болои дӯзах ба ҷаннат гузаштан хизмат мекардааст.

Ман дар рӯзи растахез бар пули сирот шуморо меҷӯям. *«Таърихи Табарӣ»*

**пули ҳафттоқ** *киноя аз* ҳафт фалак; **пул бастан** *ба чизе* а) пул (кӯпрук) сохтан; б) *киноя аз* умедвор шудан ба чизе.

Замоне пул ба оби чашма бастӣ,
Гаҳе бар оби чашма пул шикастӣ. *Низомӣ*

**пул шикастан** *бар чизе* маҳрум ва ноумед кардан чизеро, бенасибу бебаҳра гардонидан касе ва ё чизеро; бетоқат ва музтариб кардан.

Аз он селгоҳам чунон деҳ гузор,
Ки пул нашканад бар ман ин рӯдбор. *Низомӣ*

**пул бар дили** *касе* **шикастан** дилозурда кардан, маъюс гардонидан.

Фалак пул бар дилам хоҳад шикастан,
Қ-аз оби офият бӯе надорам. *Хоқонӣ*

**бар рӯи дарьё пул бастан** *киноя аз* кори номумкин, амри муҳол ва ношуданӣ.

Таманнои шаҳ он гаҳ ояд ба даст,
Ки бар рӯи дарьё тавон пул бибаст. *Низомӣ*

**он сӯи рӯд будани пул** *киноя аз* беҳуда ва бефоида будани чизе.

Агар худ пуле аз санги кабӯд аст,
Чу беоб аст, пул он сӯи рӯд аст. *Низомӣ*

**ПУЛ** II *ю.* پول зару нуқра ва фулузоти дигари сикка задашуда, ки дар тиҷорат, харидуфурӯш ва додугирифт андозаи арзишро ифода мекунад.

Манбале не, к-ӯ ба каф п у л оварад,
Манбале чусте, к-аз ин пул бигзарад. *Румӣ*

Маро чун Сайидо бошад бар ӯ дасти тиҳӣ аз пул,
Туро табъе чу май хуррам, маро аҳвол чун сунбул. *Сайидо*

◇ **ба пуле наарзидан** тамоман ночиз будан.

**ПУНБА||ПАНБА** پنبه **1.** *ниг.* **пахта.**

Пунба кошта будем канораи Нил, борон бевақт омаду талаф шуд. *Саъдӣ*

Қ-аз пунба шарорае барафрӯхт,
Хуш дор, сарон бевазан сӯхт. *Шоҳин*

**2.** пахтаи даҳони шиша.

Носеҳо, аз шишаи май пунба бархоҳам гирифт,
То ниҳам бар гӯши худ вақте ки бар тақрири туст. *Мушфиқӣ*

Бар шикасти базми ман осмон фалохун шуд,
Бар даҳони миноям ҷои пунба санг омад. *Сайидо*

**пунбаи қарроба** пахтаи даҳони шишаи май, даҳантиққӣ.

Оташи май гарчи ҷаҳон барфурӯхт,
Пунбаи қарроба аз оташ насӯхт. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **пунбаи гӯш** ғофилӣ, бехабарӣ.

Ин ҳама ҷурми пунбаи гӯш аст,
Ки хурӯши дилат фаромӯш аст. *Бедил*

**ҳамчу пунба** сафед; нарм; **пунба дар гӯш** *киноя аз* гапношунав, ғофил, ғафлатзада, он ки шунидан намехоҳад.

Магӯ, ки нағмасароёни ишқ хомӯшанд,
Ки нағма нозуку асҳоб пунба дар гӯшанд. *Урфӣ*

Чу булбул нолаи зори ман, эй бераҳм, нашнидӣ,
Ба ранги ғунчаи гул пунба дар гӯш омадӣ, рафтӣ. *Сайидо*

**пунба задан** ҳаллоҷӣ кардан, наддофӣ кардан.

Ҳар рӯз баҳри пунба задан бар давоҷи чарх,
Субҳ аз амуд мушта кунад в-аз уфуқ камон. *Асири Ахсикатӣ*

**пунба кардан** а) пароканда кардан, мутафарриқ гардонидан.

Пунба кунам лашкарашонро чунон,
Қ-аз танашон пунба шавад устухон. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) маҳв кардан, нест кардан, нобуд гардонидан.

Чу хоҷаро аҷал аз мулк пунба хоҳад кард,
Чӣ эътибор зи пашме, ки дар кулоҳаш нест. *Авҳадӣ*

в) нарм кардан, ҳамвор кардан.

Рои ту пунба кард сари булфузулро,
Қ-оганда буд гӯши қабул аз нидои мулк. *Асири Ахсикатӣ*

**рехтани пунба** *киноя аз* боридани барф.

Дар лиҳофи фалак афтода шикор,
Пунба мерезад аз ин кӯҳна лиҳоф.*

**пунба сохтан** пора кардан, кандан, порча-порча сохтан.

Пунба созам аз тапидан риштаҳои домро,
Кӯҳу саҳро рам кунад аз сояи нахчири ман. *Соиб*

**пунба шудан** нарм ва мулоим шудан; майда-майда шудан, реза-реза гаштан.

Пунба кунам лашкарашонро чунон,
Қ-аз танашон пунба шавад устухон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пунбаи субҳ аз сари мино гирифтан** *киноя аз* дамидани рӯз.

Биё, соқӣ, ки гардун пунбаи субҳ аз сари мино
Гирифту рехт аз ранги шафақ дар ҷоми ҳур саҳбо. *Ҳозиқ*

**пунбаи ғафлат аз гӯш бадар кардан** *ниг.* **пунба аз гӯш афкандан.**

Пунбаи ғафлат бадар аз гӯш кун,
Пандам, эй ҷон, бишнав, андак хуш кун. *Румӣ*

**пунбаи ғафлат аз гӯш бурун овардан** (*ё* **кардан**) *ниг.* **пунба аз гӯш афкандан.**

Овар бурун зи гӯшат ин пунбаҳои ғафлат,
Дар дарси нуктасанҷон дар ком каш забонро. *Махфӣ*

Нолаи мазлум гӯши осмон кар мекунад,
Пунбаи ғафлат бурун кун, хисраво, аз гӯши хеш. *«Хористон»*

**пунбаи ғафлат аз гӯш кандан** *ниг.* **пунба аз гӯш афкандан; пунба аз гӯш афкандан** шунаво шудан, ҳушьёр шудан, аз ғафлат холӣ ва озод шудан.

Нафасе пунбаат зи гӯш афкан,
То шавӣ маҳрами садову сухан. *Бедил*

**пунба аз гӯш (бар)кашидан** *ниг.* **пунба аз гӯш афкандан.**

Чу дорӣ дилу ҳуши ҳикматгарав,
Бикаш пунба аз гӯш, ҳикмат шунав. *Ҷомӣ*

**пунба аз риши ҳаллоҷ бардоштан** *кинoя аз* хостани иҷрои кори номумкин, саъю кӯшиши бефоида кардан; **пунба аз сари мино чидан** *киноя аз* сари шишаро кушода май рехтан.

Писанд омад ба базми боданӯшон бо ман, эй соқӣ,
Туро дар интизори пунба аз сар чидани мино.
*Туғрал*

**пунба дар даҳон ниҳодан** даҳон бастан, хомӯш гардонидан.

Ба ҷазби амр кашӣ ҳарф аз забони сукут,
Ба дасти нахӣ ниҳӣ пунба дар даҳони садо.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**аз пунба кафанпӯш шудани буногӯш** *киноя аз* мӯйсафед шудан, пир гаштан.

Зи пунба шуд буногӯшат кафанпӯш,
Ҳанӯз ин пунба берун н-орӣ аз гӯш. *Низомӣ*

**дар пунбаи** *касе* **оташ афкандан** *киноя аз* касеро ба ҳолати бад ва фоҷианок андохтан, касеро бадбахт намудан.

Пирона сарам макун мушавваш,
Дар пунбаи ман маяфган оташ. *Ҳилолӣ*

**ПУНБАБАЗ** پنبه‌بز *ниг.* **пунбазан.**

Пунбабазе фош кард як нукат аз сирри ишқ,
Дар ҳама олам фитод шӯр аз он масъала. *Низорӣ*

**ПУНБАВАЗ** پنبه‌وز *ниг.* **пунбазан.**

Сирри аналҳақ набуд дар сари ҳар пунбаваз.
Лоиқи ҳаллоҷ бувад мартабаи дори ишқ. *Низорӣ*

**ПУНБАДОНА** پنبه‌دانه донаи пунба, тухми пахта, чигит.

Моҳҳо бояд, ки то як пунбадона з-обу хок
Шоҳидеро ҳулла гардад ё шаҳидеро кафан. *Саноӣ*

**ПУНБАЗАН** پنبه‌زن ҳаллоҷ, ҳаллоҷикунанда, касе, ки аз пахта пундона ҷудо мекунад.

Он шунидӣ, ки буд пунбазане,
Муфлису қалтабониш хонд зане. *Саноӣ*

**ПУНБАЗОР** پنبه‌زار киштзори пахта, пахтазор.

Риш чун рӯи пунбазор шуда,
Рӯй чун пушти сусмор шуда. *Саноӣ*

**ПУНБАСИФАТ** پنبه‌صفت пунбамонанд, сафед.

Шуд пунбасифат оқибат ин мӯи сиёҳам,
Хосийяти байзост магар дар пари зоғам. *Махфӣ*

**ПУНЧА** پنچه пешонӣ, носия; *муқ.* **печа||пича 2.**

**ПУНЧАБАНД** پنچه‌بند *ниг.* **печабанд||пичабанд.**

**ПУПУ** پوپو *ниг.* **пӯпу.**

**ПУР I** پر **1.** лаболаб, лабрез, лаб ба лаб, моломол, мамлӯ; саршор.

Онро пури ҳезум карданд ва нафт бизаданд ва оташ андарзаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Анбори пур зи ғаллаи бобо аз они ман,
Он коҳҳои монда ба саҳро аз они ту. *Мушфиқӣ*

**пур шудан** (*ё* **гаштан**) а) лаболаб шудан, саршор гаштан.

Дил зи хирад гашт пур зи нур маро,
Сар зи хирад гашт бехумор маро. *Носири Хисрав*

Чунон пур шуд фазои сина аз дӯст,
Ки фикри хеш гум шуд аз замирам. *Ҳофиз*

Ба нон шуд гарав ҷомаи марду зан,
Замин пур шуд аз мурдаи бекафан. *Саидо*

б) *маҷ.* доно шудан, оқил гаштан.

Зи даъвӣ тиҳӣ ой, то пур шавӣ,
Ту аз худ пурӣ, з-он тиҳӣ меравӣ. *Саъдӣ*

**2.** бисьёр, афзун, зиёд, хеле.

Гар туӣ аз роҳи карам зарфишон,
Пур ба гадо, кам ба тавонгар фишон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Халифа гуфт: Ҳар гоҳ ҷомаи кӯҳна пӯшида бошӣ, зинҳор кафши нав дар по накунӣ, ки пур нозеб аст. *Садри Зиё*

**3.** ҳамчун қисми аввали калимаҳои мураккаб маънои бисьёрро ифода менамояд, мас. 'пурбаҳо — қиматнок', 'пурдард — дарднок', 'пурдон — ботаҷриба'.

**ПУР II** پور писар.

Ба Рустам супурдаш дилу дидаро,
Ҷаҳонҷӯй пури писандидаро. *Фирдавсӣ*

Номи ӯ Шопур буд ва «пур» ба забони порсӣ «писар» бошад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ПУРАЛАМ** پرالم андӯҳнок, дарднок, ғуссаманд, пур аз ранҷу ҳасрат.

Ҳама шаб аз ту ба девори хона ғам гӯям,
Фасона гӯяму бо ҷони пуралам гӯям.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **(ин) водии пуралам** *киноя аз* дуньё.

...Ки моро дар ин водии пуралам
Ба канносӣ овардаанд аз адам. *Бедил*

**ПУРАМАЛ** پرامل умеднок, орзуманд; пур аз орзу ва умедҳо.

Эй аз ҳама айбе барӣ, ҳамчун ба Сартон Муштарӣ,
Шояд кунун гармӣ хӯрӣ, к-омад баҳори пурамал.
*Ломеӣ*

**ПУРАНДЕША** پراندیشه **1.** андӯҳгин, ғамгин, маҳзун.

Пурандеша биншаст бар сони маст,
Ба каш карда дасту сар афканда паст. *Фирдавсӣ*

**2.** бимнок, хавфнок.

Зи шоҳӣ пурандеша шуд Яздигирд,
Зи ҳар кишваре мӯбадон кард гирд. *Фирдавсӣ*

**3.** оқил, доно, ҳушманд.

Пурандешае чун хуми май хамӯш,
Бирун орамида, дарун пур зи ҷӯш. *Ҳотифӣ*

**ПУРАНДӮҲ** پراندوه ғамгин, андӯҳгин, маҳзун.

Бигуфту дил аз ҷони ӯ баргирифт,
Пурандӯҳ ҳамемонд андар шигифт. *Фирдавсӣ*

Нуҳуфтанд дилҳо пурандӯҳу ранҷ
Дар Искандарийя ба хокаш чу ганҷ. *Ҷомӣ*

**ПУРАНҶУХ** پرانجوخ пурчин; *киноя аз* пурхарош.

Шудам пир бад-ин сону тӯ ҳам худ на ҷавонӣ,
Маро сина пуранҷуху ту чун ҷафта камонӣ.
*Рӯдакӣ*

**ПУРАРБАДА||ПУРЪАРБАДА** پرعربده пурҷӯшу хурӯш, пурошӯб; тезу тунд.

Дар вақти убур аз оби Нарбадаи пурарбада ... аспи ӯ аз замин ҷудо шуд. «*Таърихи Фаришта*»

**ПУРАФСОНА** پرافسانه фиребанда; беҳуда, беасос; ◊ (ин) кохи пурафсона *киноя аз* дунъё.

Ҳон яке ҳамлаи мардона бизан,
Дили ин кохи пурафсона бикан. *Ҷомӣ*

**ПУРАФСУН** پرافسون пур аз фусун, пурҳила.

Магӯ, ки хоби аҷал баст чашми мардумро,
Ки чашмбандии он наргиси пурафсун аст. *Ҳилолӣ*

**ПУРАҶАБ||ПУРЪАҶАБ** پرعجب бисьёр аҷиб, аҷоиб, пуршигифт.

Вазъи қиморпешагон пуръаҷаб асту ин аҷаб:
Навкари мӯҳтасиб барад куртаи садьямокро.
*Савдо*

**ПУРБАР** پربر пур аз ҳосил, пурҳосил, сермева.

Гул андар бӯстонон бишкуфида
Ба сони гулбонони боғи пурбар. *Дақиқӣ*

**ПУРБИМ** پربیم пурҳарос, пурҳавл, тарснок, бимнок.

Чу Ҳумон зи дур он сипаҳро бидид,
Дилаш гашт пурбиму дам даркашид. *Фирдавсӣ*

**ПУРБОД** پرباد 1. пур аз бод, аз бод пур.

Ман кунам пеши ту даҳон пурбод,
То занӣ бар лабам ту зобгуре. *Рӯдакӣ*

2. пур аз кибр, пур аз ғурур.

Яке нома биннвишт пурбоду дам,
Сухан гуфт ҳар гуна аз бешу кам. *Фирдавсӣ*

◊ пурбод машк *киноя аз* одами беҳудагӯ, лофзани аҳмақ.

Гуфт: Хокат бар сар, эй пурбод машк,
Ки лаби нон пеши ту беҳтар зи ашк. *Румӣ*

пурбод шудан ғазабнок шудан, асабонӣ шудан.

Пурбод шудан ба хашми кас чӣ,
В-ангушт задан ба чашми кас чӣ? *Шоҳин*

**ПУРБОДА** پرباده пур аз шароб, лабрез аз май.

Хуш бувад соғари пурбода дар айёми баҳор,
Хоса дар сояи гулҳои тарандоми баҳор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРБОР** پربار 1. пур аз ҳосил, пурмева.

То ба гуфторӣ, пурбор яке нахлӣ,
Чун ба феъл ой, пурхори муғелонӣ.
*Носири Хисрав*

Чу буррад боғбон хурмои пурбор,
Ҳамон як бор бирбояд, на ҳар бор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* ҳомила, ҳомиладор.

Зани пурбор бошад марди пурхор,
К-аз ӯ сад нохушӣ зояд ба як бор. *Ҳилолӣ*

**ПУРБОРӢ** پرباری 1. бисьёрборӣ, бори бисьёр доштан.

Марди саркаш зи ҳунарҳо орист,
Пушти хам хосияти пурборист. *Ҷомӣ*

2. пурҳосилӣ, сермевагӣ, бисьёрҳосилӣ.

**ПУРВАСАХ** پروسخ пур аз чирк, чиркин, ифлос.

Остини пираҳан бинмуд зан,
Бас дурушту пурвасах буд пираҳан. *Румӣ*

**ПУРГАВҲАР** پرگوهر 1. пур аз ҷавоҳир, мурассаъ ба ҷавоҳир; 2. асилзода, наҷиб.

Бад-ӯ гуфт, к-эй шуста мағз аз хирад,
Ба пургавҳарон ин кай андархӯрад? *Фирдавсӣ*

**ПУРГАРД** پرگرد пур аз гард, гардолуд, гарднок.

Аз таки аспу бонгу наъраи мард
Кӯҳ пурнур шуд, ҳаво пургард. *Кисоӣ*

**ПУРГИЛ** پرگل пур аз гил, пур аз хок.

Маро пурхор бодо ҳар ду дида, балки пургил ҳам,
Агар бе рӯи ту ҳаргиз ба гулзор орзу дорам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Сарнагун шуд зи бахти бадфармой,
Дар ғадире фитод пургилу лой. *Ҷомӣ*

**ПУРГИРЕҲ** پرگره пур аз гиреҳ, пурчин, пуршиканҷ, банддор, ҳалқа-ҳалқа.

Зи ғирбол дар бар кашида зиреҳ,
Саропои хафтонашон пургиреҳ. *Сайидо*

**ПУРГУЛ** پرگل 1. пур аз гул, сергул.

Дар чунин фасле, ки пургул шуд ҳама рӯи замин,
Чун накард аз боғи лутфат ваъдаи дастор гул?
*Ирсӣ*

2. *маҷ.* сурх, рангин.

Гузорам сина бар хори муғелон,
Зи хун пургул намоям ҷайбу домон. *Ҳозиқ*

**ПУРГУФТУГӮ(Й)** پرگفتگو(ی) пур аз гуфтугӯй, бо гуфтугӯй, бо гуфтугӯи бисьёр; *маҷ.* пуровоз, пурҳаёҳу.

Ба Гуроба он гаҳ ниҳоданд рӯй,
Ҳама роҳ шодону пургуфтугӯй. *Фирдавсӣ*

**ПУРГУҲАР** پرگهر *ниг.* пургавҳар.

Суви шоҳ бардошт аспу камарш,
Дирафшу никӯ афсари пургуҳарш. (1) *Дақиқӣ*

Барги гулаш аз гулоб тар шуд,
Ҷайбаш зи сиришк пургуҳар шуд. (1) *Ҷомӣ*

**ПУРДАРД** پردرد пур аз дард, дарднок, дардманд.

Ашки сурху рӯи зарди ҳамчу коҳ овардаам,
Ҷони пурдарду забони узрхоҳ овардаам. *Исмат*

Баҳори хотираш пурдард аз дай,
Рух аз нолидани дил зард чун най. *Мулҳам*

**ПУРДИЛ** پردل далер, диловар, шуҷоъ, ҷасур.

Чапу рост лашкар кашидан гирифт,
Дили пурдилон з-ӯ рамидан гирифт. *Саъдӣ*

Сикандар дар он дашти пуртобу таф
Ҳамеронд аз пурдилон баста саф. *Ҷомӣ*

**ПУРДИЛӢ** پردلی далерӣ, диловарӣ, шуҷоатмандӣ, ҷасурӣ.

Ба рӯзи маърака з-ин пурдиливу пурҷигарист,
Ки як савора шавад пеши лашкари ҷаррор.
*Фаррухӣ*

Олуда ба хун кулоҳу тавқаш,
Ин аст зи пурдилӣ нишоне. *Носири Хисрав*

**ПУРДОН** پردان бисьёрдон, пуртаҷриба, озмуда.

Духтари худро ... ба авратони пурдон ... ирсол намуд. «*Шаҳномаи Фарғона*»

**ПУРДОНИШ** پردانش бисьёрдон, донишманд, аллома.

Фаровон бибуданд пешаш ба пой
Бузургони пурдонишу раҳнамой. *Фирдавсӣ*

**ПУРДОНӢ** پردانی бисьёрдонӣ, донишмандӣ.

Пеши ноаҳлон чӣ ҳосил зикри пурдонӣ, Қамол,
Донаи гавҳар чӣ резӣ мурғи арзанхораро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ПУРДОҒ** پرداغ пур аз доғ; *маҷ.* пур аз ғам; дарднок, аламзада.

Яке нома бинвишт пурдоғу дард,
Ду дида пур аз обу рухсора зард. *Фирдавсӣ*
Чу лола гарчи андар роғ бошад,
Рухаш хунин, дилаш пурдоғ бошад. *Ҳоҷӣ*

**ПУРДУД** پردود пур аз дуд; *маҷ.* ғалаённок ва музтариб.

Ташна гаштам, оташам пурдуд гашт,
Оташи ботин бизад бар кӯҳу дашт. *Румӣ*
Танӯри меъдаро пурдуд кардӣ,
Сафои дил ғуборолуд кардӣ. *Ҳилолӣ*

**ПУРДУР(Р)** پردر пур аз дур; *маҷ.* баҳраваршуда, истифодабурда.

Ҳар гӯш зи назми ӯст пурдур,
Ҳар панҷ зи «Панҷ ганҷ»-и ӯ пур. *Ҳилолӣ*

**ПУРЖОЛА** پرژاله 1. пур аз шабнам; 2. *маҷ.* пур аз оби дида, гирьён.

Зи бас к-ӯ ҳаме шевану нола кард,
Ҳама халқро чашм пуржола кард. *Фирдавсӣ*

**ПУРЗ** پرز пате, ки ба рӯи матои пашмин ва абрешимин пайдо мешавад, ноҳамвориҳои матоъҳои пашмин ва абрешимин, ки аз дағалӣ ва дуруштии пуду тори он ҳосил мешавад.

Аз чӣ хезад дар сухан ҳашв? Аз хатобинии табъ.
Аз чӣ афтад пурз бар дебо? Зи ноҷинсии лос.
*Анварӣ*

**ПУРЗАБОН** پرزبان пургӯй, бисьёргӯй, сергап.

Безабонону пурзабононанд,
Ҳама кӯранду дидабононанд. *Саноӣ*

**ПУРЗАБОНӢ** پرزبانی пургӯӣ, бисьёргӯӣ, сергапӣ.

**ПУРЗАР** پرزر пур аз зар, пур аз тилло.

Боз каш як дам инон, эй турки шаҳрошӯби ман,
То зи ашки чеҳра роҳат пурзару зевар кунам.
*Ҳофиз*

**ПУРЗИН** پرزین патнок; дағал, ноҳамвор, дурушт.

Пешам орад давоти бунсӯрох,
Қалами сусту коғази пурзин. *Саноӣ*

**ПУРЗОҲИР** پرظاهر хеле равшан, возеҳ, маълум; ошкор, ҳувайдо.

Аз ин маслакривоҷи илм ва аҳли он ва матонати раъи уламо ва салотини он вақт пурзоҳир аст.
*Аҳмади Дониш*

**ПУРЗӮР** پرزور 1. қавӣ, нерӯманд, хеле боқувват, зӯровар; 2. *маҷ.* сахт, шах.

Дигаре камони пурзӯр монанди қавси кузаҳ бар сари даст гирифта. *«Фатҳнома»*

3. пуртаъсир, таъсирнок.

Шароби мастияш пурзӯртар гашт... *Савдо*

**ПУРИХТИЛОЛ** پراختلال серташвиш, изтиробнок.

Вай ба ҳоли пурихтилоли ман раҳмат оварда.
*Аҳмади Дониш*

**ПУРҚАЛАХЧ** پرکلخج пурчирк, чиркин, калахшбаста.

Дасту каффу пои пирон пурқалахч,
Риши пирон зард аз бас дуди нахч. *Рӯдакӣ*

**ПУРКОР** پرکار 1. серкор, сертараддуд; фаъол, омил.

Чуз ин маркази ҳафтпаргор нест,
Чуз ин ҳафтпаргор пуркор нест. *Ҳофиз*

2. бисьёр кордида, пурдон.

Эй муфтии шаръ, аз ту пуркортарем,
Бо ин ҳама мастӣ зи ту ҳушьёртарем. *Хайём*

3. хеле зӯр, таъсирнок, муассир.

[Бумҳо] каррати дуйӯм дастбурде пуркортар аз бори аввал бинамоянд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

4. чизе, ки меҳнати бисьёр талаб мекунад, чизе, ки ба он меҳнати бисьёр сарф шудааст.

Зи қолинҳову маснадҳои пуркор
Музайян сохташ чун саҳни гулзор. *Ҳозиқ*

**ПУРКУЛӮХ** پرکلوخ 1. пур аз кулӯх; 2. *маҷ.* ноҳамвор, пур аз душвориҳо.

Сахтрӯ шуд санг собит бо русух,
Ӯ натарсад аз ҷаҳони пуркулӯх. *Румӣ*

**ПУРЛАЪЛ** پرلعل 1. пур аз лаъл; 2. *маҷ.* пурмай, пур аз шароб.

Аё пурлаъл карда ҷоми заррин,
Бибахшо бар касе, к-аш зар набошад! *Ҳофиз*

**ПУРМАЛОЛ** پرملال пуразоб, пурозор, аламнок.

Дилат пурранҷу ҷонат пурмалол аст,
Намедонам туро акнун чӣ ҳол аст? *Ҷомӣ*

**ПУРМАНИШ** پرمنش 1. арҷманд, бузург, олиқадр.

Аз ин духти Меҳробу аз пури Сом
Гаве пурманиш зояду некном. *Фирдавсӣ*

2. хирадманд, доно, донишманд.

Биёмӯхт фарҳангу шуд пурманиш,
Баромад зи байғораву сарзаниш. *Фирдавсӣ*

3. мағрур, мутакаббир, боғурур.

Чу наздик дорад, машав пурманиш,
В-агар дур гардӣ, машав бадкуниш. *Фирдавсӣ*

4. саркаш, гарданшах, нофармон.

Агар зердасте бувад пурманиш,
Ба шамшер ёбад зи мо сарзаниш. *Фирдавсӣ*

**ПУРМОЯ** پرمایه 1. асил, асилзот, хушзот, наҷиб.

Зи аспони пурмоя в-аз гавҳарон,
Зи динору дебову аз афсарон... *Фирдавсӣ*

2. гаронбаҳо, пурарзиш, дорои қимати баланд, қиматбаҳо.

Биёрост танро ба дебову зар,
Ба дурру ба ёқути пурмоя сар. *Фирдавсӣ*
Чу ҷони ту ганҷу тилисм аст ҷисм,
Бар ин ганҷи пурмоя бишкан тилисм. *Ҷомӣ*

3. бузург, олиқадр, арҷманд.

Чунин дод посух, ки ин хурд нест,
Чу Дастон зи пурмоягон гурд нест. *Фирдавсӣ*

4. хирадманд, доно.

Ориферо матбахй ҳамсоя буд,
Бас сахиву оқилу пурмоя буд. *Румй*

Буд бо вай ҳамеша як доя,
Аз фусуну фасона пурмоя. *Ҷомй*

5. бошукўҳ, пурҳашамат.

Яке кохи пурмоя ўро бисохт,
Аз он саршубонй сараш барфарохт. *Фирдавсй*

6. номи гове дар «Шоҳнома»-и Фирдавсй, ки Фаридунро шир дода будааст.

Яке гов, к-аш ном Пурмоя буд,
Зи говон варо бартарин поя буд. *Фирдавсй*

7. номи бародари Фаридун, яке аз қаҳрамонони «Шоҳнома»-и Фирдавсй.

Яке буд з-эшон Киёнуш ном,
Дигар ном Пурмояи шодком. *Фирдавсй*

◇ **офтоби пурмоя** *киноя аз* офтоби пурнур, офтоби мунаввар.

Пир чун офтоби пурмоя,
В-он ҷавон аз қафош чун соя. *Ҷомй*

**ПУРМЎДДАО** پرمدعا пурмақсад, он кй дар дил орзу ва амалҳои бисьёре дорад.

Талхкомам аз дили пурмуддаои хештан,
Меҳўрам заҳр аз барои ошнои хештан. *Сайидо*

**ПУРНАИМ** پرنعيم пур аз нозу неъмат, пурнеъмат.

Ман ҳамебинам ҷаҳонро пурнаим,
Обҳо аз чашмаҳо ҷўшон муқим. *Румй*

**ПУРНАМ** پرنم **1.** пур аз нам, сернам; намнок.

Надорад модар аз таъдиби фарзанди худ осоиш,
Садафро сина пурнам мегузорад ҳифзи гавҳарҳо. *Сайидо*

2. *маҷ.* пур аз ашк, пурсиришк, гирьён.

Он сабзаву чашмасори хуррам
Мижгони тар асту чашми пурнам. *Ҳилолй*

Қаъбае чун ҳаҷаруласваду Замзам бо худ
Аз дили сўхтаву дидаи пурнам дорам. *Шоҳин*

**ПУРНАМАҚ** پرنمک **1.** пур аз намак, намакин; **2.** бомалоҳат, малоҳатнок, он кй ҳусни бонамак дорад.

Эй ёри пурнамак, ҷигарам реш мекунй,
Қасди ҳалоки сўхтаи хеш мекунй.
*Хисрави Деҳлавй*

**ПУРНАШЪА** پرنشئه пур аз кайф, пуркайф, сархушибахш.

Аз ин хумхонаи пурнашъаи хуш
Шароби ишқ, донй, мезанад ҷўш. *Мулҳам*

**ПУРНАҚШ** پرنقش пур аз нақш, дорои нақши зиёд; **пурнақшу нигор** бозебу зинат, рангоранг, нақшин.

Акнун зи баҳори монавитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу «Жанг» аст. *Рўдакй*

Ҳам гулистони хаёлам зи ту пурнақшу нигор,
Ҳам машоми дилам аз зулфи сумансои ту хуш. *Ҳофиз*

**ПУРНИГОР** پرنگار бо нақшу нигори бисьёр, пурзинат; ранг ба ранг; ороставу пероста.

Бифармуд Рустам, ки то пешкор
Яке ҷома орад бараш пурнигор. *Фирдавсй*

Донам, ки пурнигорй, серобу обдорй,
Чун нақши навбаҳорй озодатабъу барно. *Кисой*

◇ **маҳи пурнигор** *киноя аз* маҳбуба.

... Ки комат баромад, биёрой кор,
Биё, то бубинй маҳе пурнигор. *Фирдавсй*

**ПУРНИДО** پرندا пур аз нидо, пурғулғула, пурсадо, пуровоз.

Аз ин кўҳ, к-аз феъли ту пурнидост,
Садо ҷуз ба вафқи нидо барнахост. *Ҷомй*

**ПУРНИЁЗ** پرنياز бисьёр бониёз, ниёзманд, ҳоҷатманд.

Бар умеди куштан андар пойбўсат зиндаем,
Пурниёзонро таманно барнатобад беш аз ин. *Хоқонй*

... Қ-ой мардуми чашми чашмбозон
В-эй қиблаи нози пурниёзон! *Ҷомй*

**ПУРНИҲЕБ** پرنهيب пур аз тарс, пур аз ҳавл, ботарсу бим, сахт тарсанда.

Бад-он бурзу боло зи бими нишеб
Дилаш з-Офаридун шуда пурниҳеб. *Фирдавсй*

**ПУРНОЛА** پرناله пур аз нола, пур аз зорй, бисьёр ноланда.

Замоне барқ пурханда, замоне раъд пурнола,
Чунон чун модар аз сўги арўси сездаҳсола. *Рўдакй*

**ПУРНУР** پرنور пур аз нур, нуронй, бисьёр равшан, мунаввар.

Чун офтоб бар он оинаҳо битофт, аз шуои он оинаҳо он ҳавола пурнур шуд. *«Таърихи Наршахй»*

Маро чун Сайидо маъмур гардон,
Диламро хонаи пурнур гардон. *Сайидо*

**ПУРНЎФ** پرنوف пур аз овозу садо, пуровоз, пурсадо; пур аз ғалоғулаи акси садо дар кўҳ ва гунбаз.

Аз таки аспу бонгу наъраи мард,
Кўҳ пурнўф шуд, ҳаво пургард. *Кисой*

**ПУРНЎШ** پرنوش пур аз ширинй, сершйринй.

Даҳон пурнўш бодо модаратро,
Ки зод ин сарвболо пайкаратро.
*Фахриддини Гургонй*

Ҳаббазо, он матбахи пурнўшу қанд,
Ки салотин косалесони ваянд. *Румй*

**ПУРОБ** پرآب **1.** пур аз об, сероб; тар.

Тан аз хай пуробу даҳан пур зи хок,
Забон гашта аз ташнагй чок-чок. *Рўдакй*

Мебуриданд роҳ, ки ногоҳе
Гашт пайдо пуробу гил роҳе. *Ҷомй*

2. пур аз ашк, пур аз сиришк (дар бораи чашм ва мижгон).

Солест, ки дидаи пуробам
Бар тарфи дарича дидабон аст. *Анварй*

Гар ман на ғарқи оташу обам зи ишқи ту,
Ин синаи пуроташу чашми пуроб чист? *Ҷомй*

Гаҳе гуфтй, ки эй мижгони пуроб,
Чаро резй ба рўям ин қадар об?! *Ҳоҷй*

**ПУРОВОЗ** پرآواز пур аз овоз; пурғулғула.

... Ки фағфури Чин бо вай анбоз гашт,
Ҳама кишвари Чин пуровоз гашт. *Фирдавсй*

**ПУРОВОЗА** پرآوازه **1.** пурғулғула, пурхаёҳу, пурсадо; ◇ **(ин) кохи пуровоза** *киноя аз* дуньё.

Бақояш бод чандон к-андар ин кохи пуровоза
Кунад бо сури маҳшар навбати мулкаш ҳамовозӣ. *Ҷомӣ*

**2.** машҳур, овозадор.

Бад-ӯ ройзан гуфт: Акнун гузашт,
Аз ин кор гетӣ пуровоза гашт. *Фирдавсӣ*

Дарахти куҳан меваи тоза дошт,
Ки шаҳр аз никуӣ пуровоза дошт. *Саъдӣ*

**ПУРОЖАНГ** پرآژنگ пурчин, пуршикан, чин-чин.

Зи бас андеша кардан гашт дилтанг,
Рухаш беранrу пешонӣ пурожанг. *Фахриддини Гургонӣ*

Аз шабаҳаш чеҳра сияҳрангтар
В-аз сипараш ҷабҳа пурожангтар. *Ҷомӣ*

**ПУРОЗАР** پرآذر пуроташ; сӯзон; *маҷ.* пурдарду алам.

В-агарна чандон балою меҳнат насиби Исмат шуд аз рафиқон,
Ки ҳам зи ёрон ҳарики нору ҳам аз бародар ҷигар пурозар. *Исмат*

**ПУРОЗАРМ** پرآزرم пуршарм, шармгин.

Баророст худро ба таъзими шӯй,
Сар афканда пешу пурозарм рӯй. *Савдо*

**ПУРОЗОР** پرآزار сахт озурда, сахт ранҷида.

Яке гуфт: Исфандиёр аз падар
Пурозор гашту бипечид сар. *Фирдавсӣ*

**ПУРОТАШ** پرآتش **1.** пур аз оташ; сӯзон; **2.** *маҷ.* сахт андӯҳгин, бисёр ғамгин.

Дилам пуроташ кардиву қадду қомат кӯз,
Фароз н-омад ҳангоми мардумит ҳанӯз? *Оғоҷӣ*

Духтар, алқисса, монд бе ҳӯру хоб,
Дил пуроташ зи ишқу дида пуроб. *Ҷомӣ*

**ПУРОШӮБ** پرآشوب пурғавғо, пурғулғула; пурфитна.

Чу ин кори он ҷӯяд, он кори ин,
Пурошӯб гардад саросар замин. *Фирдавсӣ*

**хандаи пурошӯб** *хандаи фитнаангез.*

Он лаъли дилкашаш бин в-он хандаи пурошӯб,
В-он рафтани хушаш бин в-он гоми орамида. *Ҳофиз*

**ПУРОҲУ** پرآهو пурайб, пурнуқсон.

Ба гуфтори бебар чу неру кунӣ,
Равону хирадро пуроҳу кунӣ. *Фирдавсӣ*

Набошад ҳар касеро тан пуроҳу,
Набошад ҳар якеро дил ба як хӯ.*

**ПУРПЕЧ** پرپیچ **1.** пур аз печ, пуршикан, пурхам; **пурпечу хам** чин дар чин, шикан бар шикан, пурпечутоб (сифати зулф).

Берун бувад аз силсилаи аҳли иродат
Ҳар дил, ки на дар турраи пурпечу хами ӯст. *Ҷомӣ*

Ҷон ба лаб омаду пайванди раги ҷони маро
Торе аз турраи пурпечу хамат мебошад. *Мушфиқӣ*

**2.** *маҷ.* пуризтироб, пурташвиш, мушавваш.

Яке гуфташ, ки бас оҳистакорӣ,
Бад-ин оҳистагӣ бар ҳар чӣ дорӣ?
Бигуфто эҷ, дил пурпеч дорам,
Агар ин ҳар бияфтад, ҳеҷ дорам. *Аттор*

**ПУРРАНГ** پررنگ серранг; **пуррангу бӯй** хуш, зебо, матбӯъ, мувофиқи табъ.

Фиристодае омад аз назди ӯй,
Ки шуд сохта кор пуррангу бӯй. *Фирдавсӣ*

**ПУРРАҚАМ** پررقم гуногун, ҳархела, ранг ба ранг.

Дарҳури ҳар фикри баста бар адам,
Дам ба дам нақши хаёли пурраҷам. *Румӣ*

**ПУРРӢ** پری *ниг.* **пурӣ.**

**ПУРСАДО** پرصدا **1.** пуровоз, пур аз садо.

Мутриби хушлаҳҷа ба он дар навост,
Гунбази фирӯза аз он пурсадост. *Ҷомӣ*

**2.** пурғавғо, пурғалоғула, пур аз акси садо.

В-аз дигар сӯ канораи майдон
Пурсадо шуд зи лашкари афғон. *Мушфиқӣ*

**ПУРСАНОЕЪ** پرصنایع **1.** пурсанъат, бисёр санъаткорона, бо санъати бисёр; **2.** шеъре, ки бо санъатҳои лафзӣ ва маънавӣ оростааст.

Баҳри шоҳе ливои мадҳ афрохт,
Пурсаноеъ қасидае пардохт. *Ҷомӣ*

**ПУРСАРЕҲ** پرصریح бисёр равшан, ҳувайдо.

Дар вуҳӯш аз садои қалбу шағол
Пурсареҳ аст сурати аҳвол. *Бедил*

**ПУРСИДАН** پرسیدن **1.** суол кардан, пурсиш намудан.

Ҳар корвон... пештар аз аъёни он қавм бипурсад, ки дар ин ҳаволӣ дузд ҳаст ё не? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

На мӯнисе, ки бипурсад зи сӯзи синаи ман,
На мушфиқе, ки ниҳад дасти шафқатам бар сар. *Садри Зиё*

**2.** аҳволпурсӣ кардан, саломатии касеро пурсидан; беморпурсӣ кардан, иёдат кардан.

Фаровон бипурсиду бинвохташ,
Яке моявар ҷойгаҳ сохташ. *Фирдавсӣ*

**3.** таҷассус кардан, ҷустуҷӯ кардан; хостан.

Дар кинаи ӯ кинагузорони ҷаҳонро
Он ҷо ки ҳаме суд бипурсанд, зиён бод. *Фаррухӣ*

**4.** бозхост кардан, муохиза намудан, истинтоқ кардан.

Гар ӯро бидарранд шерони нар,
Зи хунаш напурсад зи мо додгар. *Фирдавсӣ*

**ПУРСИМ** پرسیم пур аз сим, пур аз нуқра; **лаган пурсим кардани моҳ** *киноя аз* нурпошии моҳ.

Сафед аз интизорӣ дидаи моҳ,
Лаган пурсим карда бар сари роҳ. *Ҳозиқ*

**ПУРСИНОН** پرسنان *киноя аз* пуршуоъ, пурнур, равшан, мунаввар.

Дӯш чу султони чарх тофт ба мағриб инон,
Гашт зи тири шиҳоб рӯи ҳаво пурсинон. *Хоқонӣ*

**ПУРСИШ** پرسش **1.** суол кардан, пурсидан.

Ба пурсиш гирифтанд, к-эй шермард,
Чӣ ҷӯӣ бад-ин шаб ба дашти набард. *Фирдавсӣ*

2. ҳолпурсӣ, аҳволпурсӣ, пурсидани саломатии касе; беморпурсӣ, иёдат.

Он малеҳон, ки табибони диланд,
Сӯи ранҷурон ба пурсиш моиланд. *Румӣ*

Агар зи пурсиши Исмат қадам дареғ надорӣ,
Бувад ки ҷон ба саломат зи дасти ғам бираҳонад. *Исмат*

Як-ду рӯзе қадам аз пурсиши ман бозмакаш,
Зистан бе ту маро дуру сафар наздик аст. *Мушфиқӣ*

3. некхоҳӣ, дилҷӯӣ; салом.

Яке нома бинвишт наздики шоҳ
Пур аз лобаву пурсиши некхоҳ. *Фирдавсӣ*

Қипчоқро пурсиш бирасон ва бигӯй, то ҳар чӣ зудтар биёяд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ПУРСОН** پرسان *феъли ҳоли замони ҳозираи* **пурсидан; пурсон кардан** пурсидан, суол кардан.

Бовар накунӣ, зи дидагон пурсон кун,
Ҳастанд ҳаме гувоҳ, натвонам хуфт. *Ҳоҷӣ*

**ПУРСУВАР** پرصور пурсурат, пурнақшу нигор; *маҷ.* пурфикру хаёл.

То дилат оина гардад пурсувар,
Андар ӯ ҳар сӯ малеҳе симбар. *Румӣ*

**ПУРСУРАТ** پرصورت пурнақшу нигор, мунаққаш, гӯногунранг.

Ҷомаи пурсурати даҳр, эй ҷавон,
Чирк шуду шуд ба кафи козурон. *Рӯдакӣ*

**ПУРСУТӮҲ** پرستوه пуралам, пурдард, пурандӯҳ.

Дилам буд дар сабр, лекин чу кӯҳ
Наҷунбид аз ин мотами пурсутӯҳ. *Ҷомӣ*

**ПУРСӮЗ** پرسوز *бо сӯзу гудоз;* таъсирбахш, муассир.

Биё, бихон ғазали хубу турфаи пурсӯз,
Ки шеъри туст фараҳбахшу ҷонфизо, Ҳофиз. *Ҳофиз*

**ПУРТАБ** پرتب пурҳарорат, бо таби баланд; **пуртабу тоб** пурсӯзу гудоз, дардманд, пуралам.

Зи ҷавраш дардмандон пуртабу тоб,
Надорад кор ҷуз озори аҳбоб. *Яҳъёи Себак*

**ПУРТАРАБ** پرطرب бисьёр шоду хурсанд.

Аз Увайсу аз Қаран бӯи аҷаб
Мар-набиро маст карду пуртараб. *Румӣ*

**ПУРТОБ** پرتاب **1.** пургиреҳ, пурпеч, пурчин.

Сад гиреҳ аз риштаи пуртобу печ
Гар бикушоянд, дар он нест ҳеч. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* пурмакру фиреб, музаввиру ҳилагар.

Сипаҳбуд ба каҷҷӣ нагирад фурӯғ
Равон хира пуртобу дил пурдурӯғ. *Фирдавсӣ*

3. бисьёр гарм, сӯзон.

Сикандар дар он дашти пуртобу таф
Ҳамеронд аз пурдилон баста саф. *Ҷомӣ*

Он саҳрое буд пуртоб ва беоб. *«Анвори Суҳайлӣ»*

4. *маҷ.* пурхашм, ғазабнок.

Чу бишнид ин, шоҳ пуртоб шуд,
Аз андӯҳ бехӯрду бехоб шуд. *Фирдавсӣ*

◇ **пуртоб гаштани рӯй** дурахшон шудани рӯй (аз фараҳ, хурсандӣ ва ғ.).

Чу он далв дар чоҳ пуроб гашт,
Парастандаро рӯй пуртоб гашт. *Фирдавсӣ*

**ПУРУКУЛ** پراکل пурсамар, пурмева.

Бешаи пурсавсану райҳону гул,
Пурдарахту мевадору пурукул. *Румӣ*

**ПУРФАЗАЪ** پرفزع пурҳарос, пурбим, ваҳшатнок, даҳшатангез.

Гуфт: Хобе пурфазаъ дидам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ПУРФАН** پرفن бисьёр ҳилагар, маккор, фиребгар.

Андар ин кӯча яке зебо занест,
Кӯдаке дорад, валекин пурфанест. *Румӣ*

**ғамзаи пурфан** ғамзаи фитнаангез.

Замоне нест, к-аз дасти ту ҷони ман намесӯзад,
Қадомин синаро, к-он ғамзаи пурфан намесӯзад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРФИРЕБ** پرفریب бисьёр фиребгар, маккор, ҳилакор.

Бад-он гаҳ ки Гарсевази пурфиреб,
Гарон кард бар зин дуволи рикеб... *Фирдавсӣ*

Паризодро гуфт, к-эй пурфиреб,
Чӣ кардӣ, ки бурдӣ зи ҷонам шикеб? *Ҳоҷу*

**ПУРФИТАН** پرفتن он кӣ фитнаангезу вайронкор мебошад.

Шуд бар дари хори миҳан, баҳри анокиб пардатан,
То аз ҳасуди пурфитан бар ҷони ӯ н-ояд зиён. *Ҷомӣ*

**ПУРФИТНА** پرفتنه пурошӯб, пурғавғо, фитнаангез.

Маро чашмест хунафшон зи чашми он камонабрӯ,
Ҷаҳон пурфитна мебинам аз он чашму аз он абрӯ. *Ҳофиз*

**абрӯи пурфитна** абрӯи фитнаангез.

Эй дил, зи тири абрӯи пурфитнааш манол,
Тираш ту худ мабин, бинигар, к-аз камони кист. *Ҳилолӣ*

**ПУРФУСУН** پرفسون *ниг.* **пурафсун.**

Туро, эй писар, гоҳ омад кунун,
Ки созӣ яке чораи пурфусун. *Фирдавсӣ*

Ҳамегуфт бо хеш ҳазмон ба роз,
Ки эй пурфусун мояи ҳирсу оз. *Савдо*

**ПУРФУСУС** پرفسوس бисьёр ҳилагар, маккор, найрангбоз.

Аз ин даҳри пурҳилату пурфусус,
Ки гаҳ сандарус асту гаҳ обнус... *Ҳоҷу*

**ПУРФУТӮҲ** پرفتوح дорои файзу бараҳа ва кушоиш; **рӯҳи пурфутӯҳ** рӯҳи пок, рӯҳи муназзаҳ, равони пок.

Рӯҳи пурфутӯҳашро ба манозили рӯҳуссурур... расониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз рӯҳи пурфутӯҳи он ҷамоат истионати ҳиммат набуда, ... калимае чанд ба расми ёддошт ба сафҳаи замона гузошт. *«Фатҳнома»*

**ПУРХАМ** پرخم пурпеч, пурчин, пуршикан, ҳалқа-ҳалқа.

Сабо он зулфи пурхамро барафшонд,
Дили сад бедил аз ҳар хам фурӯ рехт. *Ҷомӣ*

**ПУРХАРОШ** پرخراش бисьёр харошидашуда, бисьёр харошнок.

Чу биншаст бо сӯг моҳе Билош,
Сараш пур зи гарду рухаш пурхарош. *Фирдавсӣ*

**ПУРХИРАД** پرخرد хирадманд, оқил, бошуур.

Ба модар чунин гуфт, к-эй пурхирад!
Ҳаме меҳр ҷони маро бишкарад. *Фирдавсӣ*

Ҳар чӣ расад пурхирадонро ба гӯш,
Зуд гуморанд ба ду чашму ҳуш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРХОБ** پرخواب серхоб, хоболуд; *маҷ*. хуморнок.

Ду ҷодуш пурхобу пуроб рӯй,
Пур аз лола рухсору чун мушк мӯй. *Фирдавсӣ*

Шоҳӣ, ба ҳаводории он наргиси пурхоб,
Бигзашт ҳама умр ба афсонаву афсун. *Шоҳӣ*

**ПУРХОР I** پرخار пур аз хор; он чӣ дар он хор халида аст.

Маро пурхор бодо ҳар ду дида, балки пургил ҳам,
Агар бе рӯи ту ҳаргиз ба гулзор орзу дорам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРХОР II** پرخوار пурхӯр, бисьёрхӯр, шикампараст, баднафс.

Сияҳкосаву дуну пурхор буд,
Шутурвор доим ба нушхор буд.
*Абулмасали Бухорой*

Зани пурбор бошад марди пурхор,
Қ-аз ӯ сад нохушӣ зояд ба як бор. *Ҳилолӣ*

**ПУРХОШОК** پرخاشاک пур аз хошок, хасу хошокдор; *маҷ*. монеадор, банду бастдор.

Буд роҳи умед пурхошок,
Хост тоза ба нома созад пок. *Мушфиқӣ*

**ПУРХУМОР** پرخمار бисьёр хуморолуд, хуморнок.

Дигар рӯз шабгир, ҳам пурхумор,
Биёмад Таҳамтан, биёрост кор. *Фирдавсӣ*

**чашми пурхумор** а) чашми хуморолуд; б) чашми зебо.

Гаҳ ҳаданги ғамзаи хунрези ёрам мекушад,
Гаҳ фиреби он ду чашми пурхуморам мекушад.
*Исмат*

**ПУРХУН** پرخون пур аз хун, хуншор; олуда ба хун, хунолуд.

Бидиданд пурхун тани шоҳро,
Куҷо хира кардӣ рухи моҳро. *Фирдавсӣ*

Қабки кӯҳсорӣ зи ишқи лола бар теғаи кӯҳ
Гом чандон зад, ки пурхун кард пои хешро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРЧАМИН** پرچمین пур аз ифлосӣ.

Ҳеҷ оқил афканад дурри самин
Дар миёни мустароҳи пурчамин? *Румӣ*

**ПУРЧИН** پرچین пуршикан, пурпеч, пурпечу тоб, пурхам.

Наққошони Чинро нақши зулфи пурчини ӯ сари қалам бишканад. *Авфӣ*

Ғазоли даштпаймое, биёбонгард наҳҷире,
Ҷабин аз хашм пурчине, камон аз кина парҳезе.
*Сайидо*

**ПУРШАК(К)АР** پرشکر бисьёр ширин, лазиз, бомазза.

Чу лаъли шаккаринат бӯса бахшад,
Мазоқи ҷони ман з-ӯ пуршакар бод. *Ҳофиз*

Лаби пуршаккари худ гар кушодӣ,
Чу най дар банди нолидан фитодӣ. *Мулҳам*

**ПУРШАР** پرشر: **пуршару шӯр** пур аз ғавғо, пурошӯб, пур аз ғиреву ғалоғула.

Баски девонагият пуршару шӯр афтодаст,
Араҷи ҷаҳлу ҷунун то лаби нофат бинам. *Савдо*

**ПУРШАРАР** پرشرر шӯълавар, алангадор, сахт сӯзон.

Дар водии гарми регпаймой,
Дар оташи пуршарар задӣ пой. *Ҷомӣ*

З-ин ғам, ки ба худ барем дар гӯр,
Дил пуршарар асту сар пур аз шӯр. *Шоҳин*

**ПУРШАРОБ** پرشراب **1.** пур аз шароб, аз шароб саршор.

Субҳ аст, соқиё, қадаҳе пуршароб кун,
Даври фалак даранг надорад, шитоб кун! *Ҳофиз*

**2.** *маҷ*. маст.

Таҳамтан ҳам эдун сараш пуршароб,
Биёмад гурозон суи ҷои хоб. *Фирдавсӣ*

**ПУРШАРОР(А)** پرشرار(ه) *ниг.* **пуршарар.**

Гардад ҳар он касе, ки чу ман ишқ пеша кард,
Ҳам пурсиришк дидаву ҳам пуршарор дил. *Сӯзанӣ*

На зи ашки рафта пурсам, на зи оҳи пуршарора,
Қи ба киса дарнаёяд зари ошиқӣ дубора.
*Мушфиқӣ*

**ПУРШАФАҚ** پرشفق *киноя аз* сурх, суп-сурх.

Гуфт: Дар ғунча гул варақ-варақ аст,
Гунбази сабзи чарх пуршафақ аст. *Ҳилолӣ*

**ПУРШИКАН** پرشکن **1.** пурчин, пурхам, пургиреҳ, пурпечу тоб.

Паёми ман бигӯ он симтанро,
Шикаста зулфакони пуршиканро.
*Фахриддини Гургонӣ*

Чун зи насим мешавад зулфи бунафша пуршикан,
Ваҳ, ки дилам чӣ ёд аз он аҳдшикан намекунад.
*Ҳофиз*

**2.** пуроҷинг.

Зане шуд бари ӯ аз он анҷуман,
Саропо тан оҷинг, рӯ пуршикан. *Савдо*

**ПУРШИКАСТ** پرشکست пурпечу тоб, пурхам, пуршикан.

Дар он зулфи шӯридаи пуршикаст
Ҳаме ҳинд донанд оташпараст. *Хоҷу*

**ПУРШИТОБ** پرشتاب **1.** бошитоб, ботаъҷил; чусту чолок.

Хиромид бо бандае пуршитоб
Ҷаҳонҷӯй Дастон аз он сӯи об. *Фирдавсӣ*

**2.** музтариб, мушавваш, пурошӯб, беқарор.

Ғамин буд аз ин кору дил пуршитоб,
Шуда дур аз ӯ хӯрду орому хоб. *Фирдавсӣ*

**ПУРШУКӮҲ** پرشکوه бо фарру шукӯҳ, азим, дабдабадор; ба ғоят бузург.

Кӯҳе аз боло баланде, пуршукӯҳ,
Мавҷзан дарьёе андар зери кӯҳ. *Ҷомӣ*

**ПУРШӮР** پرشور **1.** пурғулғула, пурғавғо, пурошӯб, пурҳаёҳу.

Пуршӯр шуд зи нолаи як дасти ман ҷаҳон,
Ҳарчанд к-аз ду даст садо метавон шунид. *Соиб*

**пуршӯру шар** пур аз ғавғову ошӯб, пурғалоғула.

Агар буркаъ барафканди аз он рӯи чу маҳ рӯзе,
Мудом аз наргиси масташ ҷаҳон пуршӯру шар будӣ. *Ҳофиз*

2. *маҷ*. ширин, бомаза.

Шуд дилам реш аз лаби пуршӯру ширинат, вале
Мекунад захми маро ҳар лаҳза дармон аз намак. *Ҳофиз*

**ПУРЪАРБАДА** پرعربده *ниг.* **пурарбада.**

**ПУРЪАҶАБ** پرعجب *ниг.* **пураҷаб.**

**ПУРҒАМ** پرغم пур аз ғам, ғамнок, андӯҳгин.

Бад-он моҳ гуфт, аз куҷо хостӣ,
Ки пурғам диламро биёростӣ. *Фирдавсӣ*

**ПУРҒИРЕВ** پرغریو пурғавғо, пуршӯр; пуризтироб.

Чу огаҳ шуд аз Рустаму кори Гев,
Пур аз хун шудаш чашму дил пурғирев. *Фирдавсӣ*

**ПУРӢ||ПУРРӢ** پری пур будан, мамлуъ будан, лабрезӣ, сершорӣ.

Найшакаре бош зи пуррӣ хамӯш,
Чанд задан чун наи холӣ хурӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Қисаи ҳеҷ кас надид пурӣ,
То накард ихтиёри кисабурӣ. *Бедил*

**пурриидил** пурдилӣ, нотарсӣ, далерӣ.

Пуррии дил сӯи баландӣ кашад,
Пастии ҳиммат ба наҷандӣ кашад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПУРҲАДАС** پرحدث бисьёр ифлос, бисьёр олуда.

Ҷомахоби пурҳадасро як фузул
Қосиде овард дар пеши расул. *Румӣ*

**ПУРҲАЗАР** پرحذر боҳазар, боэҳтиёт, бисьёр бохабар.

Накӯ дор зайфу мусофир азиз,
В-аз осебашон пурҳазар бош низ! *Саъдӣ*

Аз ӯ, эй табъи худсар, пурҳазар бош,
Ки бисьёр аст афсунҳои ҳуснаш. *Савдо*

**ПУРҲАРАҶ** پرحرج пур аз сахтӣ, бо душвориҳои бисьёр.

Баҳри ҷонафзову баҳри пурҳараҷ,
Дар миёни ҳар ду баҳр ин лаб мараҷ. *Румӣ*

**ПУРҲАШАМ** پرحشم боҷалол, бошукӯҳ, пурдабдаба, боҳашамат.

... Ки дар аъроб шоҳи пурҳашам буд,
Ки мислаш дар Араб, на дар Аҷам буд. *Мулҳам*

**ПУРҲУНАР** پرهنر **1.** санъаткор, фозил, соҳибистеъдод, донишманд.

Чу ӯ зояд аз модари пурҳунар,
Ба сони дарахте бувад борвар. *Фирдавсӣ*

Талаф гардад ба сахтӣ бештар айёми доноён,
Ба зери санг аксар дасти марди пурҳунар бошад. *Мулҳам*

2. *маҷ*. нек, некӯхислат.

Ҳеҷ талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар. *Рӯдакӣ*

**ПУРҶИГАР** پرجگر пурҷӯръат, бисьёр далеру нотарс.

Бар маслаҳатдиди худ бар фавр бо даҳ ҳазор марди пурҷигар равон шуданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ПУРҶИГАРӢ** پرجگری пурҷӯръатӣ, далерӣ, нотарсӣ.

Ба рӯзи маърака ин пурдиливу пурҷигарист,
Ки як савора шавад пеши лашкари ҷаррор. *Фаррухӣ*

**ПУРҶӮШ** پرجوش **1.** *бо ҷӯши бисьёр, ҷӯшон.*

Замин дид яксар ҳама сода рег,
Бару буми ӯ ҳамчу пурҷӯш дег. *Асадӣ*

2. *маҷ*. сӯзон, сӯзишнок.

Лайлӣ мекард пандашон гӯш,
Аз оташи Қайс сина пурҷӯш. *Ҷомӣ*

3. *маҷ*. гарм, бо равнақи зиёд.

Имрӯз, ки бозорат пурҷӯшу харидор аст,
Дарьёбу бинеҳ ганҷе аз мояи некӯӣ! *Ҳофиз*

**ПУС** پس *шакли кӯтоҳшудаи* **пусар.**

Пас огоҳ карданд з-он корзор,
Пуси шоҳро фаррух Исфандиёр. *Дақиқӣ*

Биёмад нахуст он сувори ҳажир,
Пуси шаҳриёри ҷаҳон—Ардашир. *Фирдавсӣ*

**ПУСАНДАР** پسندر шакли кӯтоҳшудаи пусарандар, писари ӯгай.

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони кинаҷӯй.
Бо пусандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро. *Рӯдакӣ*

**ПУСАР** پسر *ниг.* **писар.**

**ПУСТА** پسته ҳарире, ки атторон дар он мушк мебастаанд.

Аз нақшу аз нигор ҳама ҷӯю ҷӯйбор
Пуста(и) ҳарир дораду вашйи муаммадо. *Маъруфӣ*

**ПУТ** I پوت: **луту пут** таомҳои лазиз бо машрубот; хӯрданӣ ва нӯшиданӣ.

Зи ҳар сӯ ба даст оварад луту пут,
Ба шодӣ барорад зи андӯҳ димор. *Ибни Ямин*

**ПУТ** II پوت *шакли дигари* **пуд** I.

Чаро нақше намебандӣ ба корам,
Ки печиш бигсилад аз путу торам. *Нозим*

**ПУТК** پتک *болғаи калоне, ки оҳангарон бо он оҳанро мекӯбанд, чакуши калон, хоиски калон.*

Сари сарварон зери гурзи гарон
Чу сандон буду путки оҳангарон. *Фирдавсӣ*

Зи пӯлодкӯбӣ амуди гарон
Зада таъна бар путки оҳангарон. *Ҳотифӣ*

**ПУФ** پف дам ё боде, ки барои куштани чароғ, даргиронданӣ оташ ё сард кардани чизҳои гарм аз даҳон мебароранд.

Қ-ин чароғеро, ки ҳаст ӯ нурдор,
Аз пуфу дамҳои дуздон дур дор. *Румӣ*

Ҳар кӣ бар рӯи маҳ фишонад туф
Ё дамад дар чароғи анҷум пуф,
Рӯи худро зи туф биёлояд
В-аз пуф анфоси хеш фарсояд. *Ҷомӣ*

**пуфи косагарӣ** пуфе, ки пеш аз сир дода ба хумдон чидан ба косаҳои ғубору гарднок дамида мешавад; *маҷ*. охирин чораи ҳатмӣ барои пурра анҷом ёфтани коре, *мас.* касе кореро тақрибан анҷом дода ҷузъи нозук, аммо муҳимми онро боқӣ гузошта бошад, мегӯянд: Ҳамааш шудаасту пуфи косагариаш мондааст.

Мекунад ҷом илоҷаш ба пуфи косагарӣ,
Ҳар саре, к-аз хиради хом ғуборе дорад. *Соиб*

**ПУХТА** پخته **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **пухтан; пухта кардан** пухтан, пазондан; ҷӯшонида пухтан; **2.** расидаи қобили хӯрдан (дар бораи мева).

Бувад сурху сафеду пухтаву нарм,
Кунад савдои ӯ бозорро гарм. *Сайидо*

**3.** ҷӯшидаи расида (дар бораи май).

Бари мо бибошу дил ором гир,
Чу пухта наҳоҳӣ, маи хом гир. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* таҷрибанок, ботаҷриба, корозмуда, оқил, доно.

Вай марди пухта ва оқибатнигар аст.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳама пухта буданд ёрон тамом,
Ба ҷуз бода, к-ӯ дар миён буд хом. *Низомӣ*

**пухта сохтан** ботаҷриба гардонидан, комил намудан.

Сафар марди ҷоҳилро комил мекунад ва хомро пухта месозад, ки ҷаҳон дидан беҳ аз ҷаҳон хӯрдан аст. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**5.** *маҷ.* бекаму кост, бенуқсон; писандида, дуруст.

Дар ин боб раъй заданд ва кори пухта пеш гиранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ман, ки хидмат кардаам риндони дурдошомро,
Қай шуморам пухта вазъи зоҳидони хомро. *Ҷомӣ*

◇ **пухтаву хом** ҳар чӣ ҳаст, хубу бад.

Пухт зи таффи ғам дилам, хом ҳанӯз кори ман,
Пеши ту арза мекунам пухтаву хоми хешро. *Ҷомӣ*

**пухтаву хоми** *касе* **нахӯрдан** нону намаки касе начашидан, аз касе баҳра набурдан.

Бухтии мастам нахӯрда пухтаву хоми шумо,
К-аз шумо хомон на акнун аст истиғнои ман.
*Хоқонӣ*

**сухан пухта кардан** сухани бомаънӣ гуфтан, суханҳои оқилона гуфтан.

Пирони солхӯрда сухан пухта мекунанд,
Шохи ниҳол меваи худ нимрас кунад. *Сайидо*

**ПУХТАГӢ** پختگی **1.** расидагӣ, пухта шудан.

З-он сӯ, ки меваҳоро ин пухтагӣ расида,
З-он сӯ, ки сангҳоро авсофи гавҳар омад.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** пухта будан; пухтан, бирьён шудан.

Лахти ҷигар зи гирья барояд зи дидаам,
Мастон ба пухтагӣ нагзорад кабобро. *Махфӣ*

**3.** *маҷ.* ботаҷрибагӣ, кордонӣ, корозмудагӣ.

Рақиби хом ҳаст аз пухтагӣ дур,
Ки «ё раб»-ҳои мо, ё раб, бисӯзад. *Ҷомӣ*

**ПУХТАКОР** پخته‌کار *кинояз аз* ботаҷриба, корозмуда, кордон.

Амал, к-аз маънии ихлос орист,
Ба завқи пухтакорон хомкорист. *Ҷомӣ*

Аз барои барпо кардани қалъа мардумони корозмо ва пухтакорро фармудаанд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ПУХТАКОРӢ** پخته‌کاری *кинояз аз* пуртаҷрибагӣ, кордонӣ, корозмудагӣ.

Дар ин раҳ пухтакориҳост даркор,
Ба хомӣ кардаӣ савдо, хабар дор! *Бедил*

Бар ваъда туро гар устуворист,
Ин хомтамаъ ба пухтакорист. *Шоҳин*

**ПУХТАМАҒЗ** پخته‌مغز *кинояз аз* ботаҷриба, оқил, доно.

Хоҳӣ, ки пухтамағз шавӣ дар ҷаҳон мудом,
Сар неҳ ба остонаи он дилситон мудом. *Имло*

**ПУХТАН** پختن **1.** табх кардан, пазидан, чизеро ба воситаи оташ бирьён намудан, ҷӯшондан, нарм намудан, тайёр ва муҳайё кардан барои хӯрдан.

Пазам бо оҳи дил з-он лаб хаёле,
Бале, бе дуд натвон п у х т ҳалво. *Ҷомӣ*

**2.** расидани ҳосилот аз қабили меваҳо, ғалладона ва ғ.; **3.** *маҷ.* тайёр ва омода гардидани кор, амал, шуғл, фикр, ҳавас ва ғ.; **пухтани савдо** дуруст шудани муомила, дуруст ба анҷом расидани муомила.

Ин тани чӯбин, ки ба сад пора бод,
Пухтани савдои туро ҳезум аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **димоғи беҳуда пухтан** фикри беҳуда кардан, хаёли хом кардан, орзуи беҳуда парваридан.

Ҳар он кӣ тухми бадӣ кишту чашми некӣ дошт,
Димоғи беҳуда пухту хаёли ботил баст. *Саъдӣ*

**ПУХТАРОЙ** پخته‌رای хирадманд, доно, оқил.

Шунид ин сухан марди корозмой,
Куҳансоли парвардаи пухтарой. *Саъдӣ*

**ПУХТАСОЗӢ** پخته‌سازی пухтакорӣ, кори оқилона ба ҷо овардан.

Растам зи хаёли хомбозӣ,
Бастам сари кори пухтасозӣ. *Шоҳин*

**ПУХТАСУХАН** پخته‌سخن он кӣ суханаш бо мазмуни баланд ва салис аст.

Шоири пухтасухан ёбад ба ҳар байте аз ӯ
Бадра-бадра зарри пухта, киса-киса сими хом.
*Сӯзанӣ*

**ПУХТА-ХОМӢ** پخته‌خامی расою норасоӣ; **ба пухта-хомӣ** бе нуқсону бо нуқсон; *маҷ.* ба қадри ҳол, ба қадри қобилият.

Бастам ба ҳазор пухта-хомӣ
Пирояи Хисраву Низомӣ. *Шоҳин*

**ПУХТАХОР** پخته‌خوار тайёрхӯр, муфтхӯр.

В-агар дасти ҳиммат бидорӣ зи кор,
Гадопеша хонандату пухтахор. *Саъдӣ*

**ПУХТАҶӮШ** پخته‌جوش шаробе, ки онро бо чанд навъ даво ва гӯшт ҷӯшонида тайёр менамоянд ва барои тақвияи меъда истеъмол мекунанд.

На он мастӣ, ки ақлат нест гардад
Зи софи пухтаҷӯши ҷоми ҳастӣ.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ПУХТУПАЗ** پخت‌وپز хӯрокпазӣ, бо пухтани хӯрок машғул шудан.

Баковулон дар хориҷ, кадбонуён дар ҳарам саргарми пухтупаз буданд. *Садри Зиё*

**ПУЧ** پوچ **1.** холӣ, тиҳӣ, ковок, бемағз, дарунхолӣ.

Соиб, аз гуфтушуниди халқ мағзам пуч шуд,
Гӯш сангину ба лаб хомӯш месозад маро. *Соиб*

2. *маҷ.* хушку холӣ, бекора, ночиз, беҳуда.
Нақди фитрат ба ҳеҷу пуч мабоз,
Қадам аст ин ки медиҳад овоз. *Бедил*
Агар ба ҳақиқат нигарӣ, ҳама пуч ва беҳосил бароянд. *Аҳмади Дониш*
**ваъдаи пуч** ваъдаи хушку холӣ, ваъдаи дурӯғ.
Хуррам бувад зи ваъдаи пучи бутон дилам,
Мавҷи шароб сабза кунад донаи маро. *Шавкат*
**сухани пуч** гапи беҳуда, гапи бемаънӣ; сухани дурӯғ.
Ин ваъдае, ки хидмат кунад ва нон талабад, сухани пуч бошад. *Аҳмади Дониш*
**фикри пуч** хаёли ботил, андешаи беҷо.
Савдои мо зиёда шуд аз фикрҳои пуч,
Моро дигар хаёли тахайюл намондааст. *Сайидо*
**ҳарфи пуч** *ниг.* **сухани пуч**
Ҳарфи пучи нодонро чораи хамӯшӣ нест,
Содалавҳаму, бингар, бо фалак ҷадал дорам.
*Сайидо*

**ПУЧМАҒЗ** پوچ‌مغز нодон, нофаҳм; аҳмақ.
Пучмағзони ҷаҳонро зи рухи хуб чӣ суд,
Зоҳидонро ҳаваси сабҳаю минбар даркор. *Ансаб*

**ПУЧМАҒЗӢ** پوچ‌مغزی нодонӣ, нофаҳмӣ, бефаҳмӣ; аҳмақӣ.
Дил ба арзи пучмағзӣ сарфакорӣ дидааст,
Қатра чун аз худ тиҳӣ гардад хубоб ояд бурун. *Шоҳин*

**ПУШАЙМОН** پشیمان касе, ки аз кори карда ё аз азму оҳанги худ нохушнуд аст ва афсӯс мехӯрад; **пушаймон будан** таассуф хӯрдан, дареғогӯӣ будан.
Бас ки бар гуфта пушаймон будаам,
Бас ки бар ногуфта шодон будаам. *Рӯдакӣ*
Махфӣ, ба сари дор бару хоҳ биёвез,
Аз кардаи худ нест пушаймон дили ошиқ. *Махфӣ*
**пушаймон кардан** аз фикру азм баргардондан, аз қавл берун кардан.
Хаёли куштани ман дошту чӣ шуд, ё раб,
Кадом сангдил он шӯхро пушаймон кард. *Ҳилолӣ*
**пушаймон овардан** боиси таассуф гардидан, сабаби афсӯсу надомат шудан.
Охири он ба фитнаву фасод кашад ва пушаймон орад. *Аҳмади Дониш*
**пушаймон хӯрдан** надомат кардан, афсӯс кардан, дареғ доштан, водареғ гуфтан.
Об аз чашми ӯ меборид ва пушаймон мехӯрд бар он чи рафта буд. «*Таърихи Наршахӣ*»
Гар равӣ дар хонаи эшон, пушаймон мехӯрӣ,
Хӯрданӣ дар хонаи эшон пушаймон асту бас.
*Сайидо*
**пушаймон шудан** а) *ниг.* **пушаймон хӯрдан.**
Чу бечора гардию печон шавӣ,
Зи гуфтори ҳарза пушаймон шавӣ. *Фирдавсӣ*
Ишқ хун хӯрдану ҳайрон шудане ҳам дорад,
Ҳама хуб аст, пушаймон шудане ҳам дорад.
*Мушфиқӣ*
б) аз фикру азми пештара баргаштан.
Дӯш мегуфт, ки фардо бидиҳам коми дилат,
Сабабе соз, худоё, ки пушаймон нашавад. *Ҳофиз*
Кунун то метавонӣ, аз ҷафо кардан пушаймон шав,
Ки баъд аз куштанам суде намедорад пушаймонӣ.
*Ҳилолӣ*

**ПУШАЙМОНӢ** پشیمانی надомат, таассуф, афсӯс, нохушнудӣ аз иҷрои коре.
Андеша кардан, ки чӣ гӯям, беҳ аз пушаймонӣ, ки чаро гуфтам. *Саъдӣ*
Агар қадри ин давлат надонед, ... ба дарде мубтало хоҳед шуд, ки он вақт тавбаву инобат ва пушаймонию надомат суд надорад. *Садри Зиё*

**ПУШАК** پوشک||پشک гурба, пишак.
Рост гӯӣ, ки дар гулӯи касе
Пушакеро ҳамебимолад гӯш. *Шаҳид*

**ПУШК||ПИШК** پشک саргини ғелону гирдаки гӯсфанд, буз, шутур, оҳу ва ғ.
Мушки тибатӣ ба пушк мафрӯш,
Мастон бадали шакар табарзин. *Носири Хисрав*
Гуфт: Ҷояшро бирӯб аз сангу пушк
В-ар бувад тар, рез бар вай хоки хушк. *Румӣ*

**ПУШЛАНГ** پشلنگ бемаънӣ, ҳарза; ноқис, маъюб.
Дуогӯӣ туро беҳтар, чӣ хоҳӣ кард шеъреро,
Ки доми аблаҳон бошад иборатҳои пушлангаш.
*Сайфи Исфарангӣ*

**ПУШТ** پشت 1. тахтапушт, қисми қафои бадан аз миён боло то китфу шона ва гардан.
Мабодо шавад сахттар кори ту,
Ба пушти ту гардад фузун бори ту. *Ҷомӣ*
2. қафо, пас, ақиб.
Ману дар п у ш т и девори ту рӯям,
Туро рӯ сӯи дигар, пушт сӯям. *Хисрави Деҳлавӣ*
В-он пири шикастапушт аз пушт
Омад зи шигифт бар лаб ангушт. *Шоҳин*
3. қисми болоии бадани ҳайвонот.
Бо аҳли ҷоҳ нохуни зоғу паланг бош,
Дар коми шер арраи пушти наҳанг бош. *Сайидо*
Ба ранги косапушти кӯҳу саҳро
Даруни косаи пушташ сару по. *Мулҳам*
4. *маҷ.* рӯй, боло.
Камарбанд бигрифту аз пушти зин
Бароварду зад ногаҳон бар замин. *Фирдавсӣ*
Дар лашкаргоҳ нон бихост, табақе кулича биёваранд ва бар пушти асп бихӯрд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»
Аз рӯи ҳавлӣ то ба лаби бом аз они ман,
Аз пушти бом то ба Сурайё аз они ту. *Мушфиқӣ*
**пушти замин** рӯи замин, сатҳи замин; 5. насл, нажод, ирқ.
Ман аз тухмаи Баҳману пушти Кай,
Куҷо тарсам аз румии сустпай? *Низомӣ*
Ҳама регрезу ҳама ҷӯйкан,
Ба даҳ пушт наддофу деворзан. *Сайидо*
6. сулб, камар, нутфагоҳ, ҷои манӣ.
Рӯй чу беоб шуд, озурдан аст,
Пушт чу беоб шавад, мурдан аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*
Таркибе, ки пуштро қавӣ гардонад ва рағбат ба мубошарат оварад ... *Ҷомӣ*
7. *маҷ.* пуштибон, паноҳ, такьягоҳ, муттако, ҳомӣ.
Бимонӣ шармзад дар пеши довар,
Наёбӣ ҳеҷ гуна пушту ёвар. *Фахриддини Гургонӣ*

Мегуфт, ки, эй ду такьягоҳам,
Ин пушти ман, он дигар паноҳам. *Шоҳин*

**пушту паноҳ** пуштибон, такьягоҳ, муттако; ҳомӣ, мададгор.

Пушту паноҳи ман буд девори дилбари ман,
Аз гирья бар сар афтод, эй хок бар сари ман. *Ҳилолӣ*

Девори хонаам буд пайваста такьягоҳам,
Рафтию рафт бар бод пушту паноҳ бе ту. *Сайидо*

**пушт ёфтан** такьягоҳ пайдо кардан, дастгирӣ дидан; ◇ **пушти асо** *киноя аз* қомати рост.

Гирифтам гӯшае имрӯз аз дарҳо давиданҳо,
Қамони ҳалқа шуд пушти асоям аз хамиданҳо. *Сайидо*

**пушти бахам** *ниг.* **пушти дуто.**

Чангат хабари роҳи тараб доду зи пирон
Бишнав сухани рост, мабин пушти бахамро. *Камоли Хуҷандӣ*

**пушти дуто** қади хамида, қомати хамгашта.

Зи мӯи сафеди худам дар ҳиҷоб,
Кунам аз саводи дил онро хизоб.
Гирифтам, ки аз дил шавад мӯ сиёҳ,
Чӣ гуна кунам рост пушти дуто? *Ҷомӣ*

Оҳро таъсир бисьёр аст аз пушти дуто,
Пирам, аммо қуввати тиру камон дорам ҳанӯз. *Сайидо*

**пушти кӯз** *ниг.* **пушти дуто; пушти моҳӣ** *киноя аз* шаби торик, шаби равшан.

Саводе, ки дар вай сиёҳӣ набуд
В-агар буд, ҷуз пушти моҳӣ набуд. *Низомӣ*

**пушти паланг** *киноя аз* аблақ, алобуло, омехта бо сафеду сиёҳ.

Рӯи замини бодия пушти паланг шуд,
Азбаски чашмҳои ғазолон ба роҳи ӯст. *Сархуш*

**чу пушти ҳилол** монанди моҳи нав хамида.

Шикаста гашт чу пушти ҳилол қомати ман,
Камони абруи ёрам, ки боз вусма кашид. *Ҳофиз*

**пушт гардонидан (ё додан)** рӯй гардонидан, гурехтан.

Ҳамчунин дуруштӣ дид, пушт бигардонид. *Саъдӣ*

Он гоҳ хабар оварданд ба ҷаноби амир, ки аскар бевафоӣ карданд ва пушт доданд. *Аҳмади Дониш*

**пушт доштан** *бар чизе* а) рӯгардон будан, дурӣ гузидан.

Ҳар он сахтие, к-аз сарои дурушт
Зи иқболи давлат бар ӯ дошт пушт,
Кунун рӯ ба сӯи вай овардааст,
Ба пои сарираш пай овардааст. *Ҷомӣ*

б) такья бар чизе кардан.

Агар мирам, нахоҳам хост, Мулҳам, аз касе чизе,
Зи истиғно дили ман пушт бар садди рамақ дорад. *Мулҳам*

Аз ҳаводисҳои айёмам набуд андешае
Пушт чун тасвир бар девори ғафлат доштам. *Сайидо*

**пушт кардан** *бар касе, чизе* аз касе ё чизе рӯйгардон шудан.

Зи Суҳроби ял рафт яксар сухун,
Чунин пушт бар шоҳи Эрон макун. *Фирдавсӣ*

Рӯй чу дар қофиясанҷӣ кунанд,
Пушт бар ин дайри сипанҷӣ кунанд. *Ҷомӣ*

**пушт намудан рӯй** баргардонидан; гурехтан.

Суворе, ки бинмуд дар ҷанг пушт,
На худро, ки номоваронро бикушт. *Саъдӣ*

**пушт овардан** *бар касе, чизе ниг.* **пушт кардан** *бар касе, чизе.*

Ба дини ҳанифӣ паноҳ оваранд,
Ҳама пушт бар меҳру моҳ оваранд. *Низомӣ*

**пушт рост кардан** қомат рост кардан, устувор шудан, пойдор гаштан; **рост шудани пушти** *касе* аз душвориҳо халос шудан; *киноя аз* ба мақсад расидан.

Зи ҳар кишваре меҳтаронро бихост,
Ки дар подшоҳӣ кунад пушт рост. *Фирдавсӣ*

**хам гаштани пушт** хамида гаштани қомат, дуто шудани қомат (аз таъсири пирӣ, сахтӣ, азоб ва ғ.).

Пушти ман чун чанг хам гашту ҳанӯз
Ҳар шабе дар сози удам то ба рӯз. *Ҷомӣ*

**пушт хам кардан дар пеши** *касе киноя аз* фурӯтанӣ ва хоксорӣ кардан дар назди касе.

На ҷаббории хешро кам кунӣ,
На дар пеши мо пуштро хам кунӣ. *Низомӣ*

**пушти даст ба дандон кандан (ё газидан)** бениҳоят афсӯс хӯрдан, сахт пушаймон шудан.

Чун аз ӯ дасте тиҳӣ кардӣ, нишаст,
Кандӣ аз ҳасрат ба дандон пушти даст. *Ҷомӣ*

Газида пушти дасти худ ба дандон
Ба ҷони дардноку чашми гирьён. *Бадрӣ*

**пушти даст хоидан** *киноя аз* афсӯс хӯрдан, изҳори надомат намудан.

Аз ҷилваи он бараҳнапоён
Мардум ҳама пушти даст хоён. *Файзӣ*

**пушти по задан** *чизеро* беэътиноӣ кардан нисбат ба чизе, чизеро беқадр шумурдан, тарк кардан чизеро.

Сарони мулкро зан пушти пое,
Қавидастони гетиро қафое. *Ҷомӣ*

Пушти по гар задӣ ҳавасҳоро,
Бетакаллуф дароз кун поро. *Бедил*

**(замин ва) пушти пой дидан** ба поин нигаристан; *киноя аз* ниҳоят шармгин шудан, ҳиҷил гаштан, хиҷолат кашидан.

Замин дид Рӯдобаву пушти пой,
Фурӯ монд аз шарми модар ба ҷой. *Фирдавсӣ*

**пушти пой хоридан** *касеро* шод шудан, хушҳол гардидани касе, хуш омадан ба касе.

Ин ки ӯ пушти даст мехояд,
Ҳамаро пушти пой мехорад. *Анварӣ*

**пушти** *касе(ро)* **хоридан** навозиш кардан касеро, меҳрубонӣ кардан ба касе.

Ба ғамхорагӣ ҷуз сарангушти ман
Нахорад касе дар ҷаҳон пушти ман. *Саъдӣ*

**пушти** *чизе* **шикастан** чизеро мағлуб кардан, чизеро барҳам задан; чизеро шикаст додан, заифу нотавон кардан.

Рӯзе ду-се чун ба сабр биншаст,
Шавқ омаду пушти сабр бишкаст. *Ҷомӣ*

Раҳи майли фироқамро бибастӣ,
Асо ногашта пуштамро шикастӣ. *Мулҳам*

**қавӣ гаштани пушти** *чизе* қувватнок шудани чизе, иқтидор ва тавоноӣ пайдо кардани чизе.

Нахоҳам зи ту хилъати хисравӣ,
К-аз он гардадам пушти давлат қавӣ. *Ҷомӣ*

**пушти** *чизе* **қавӣ кардан** ба чизе қувват додан, чизеро зӯрманд намудан.

Кунун кардаам пушти ҳиммат қавӣ,
Диҳам маснавиро либоси навӣ. *Ҷомӣ*

**пушт аз рӯ надонистан** пасу пешро фарқ накардан, сахт ҳайрону парешон будан.

Гулаш доданд, ранг аз бӯ надонист,
Гирифт оина, пушт аз рӯнадонист. *Нозим*

**пушт бар девор мондан** ҳайрон шудан, моту мабҳут мондан.

Гар зи рӯи худ барандозӣ ниқоб,
Пушт бар девор монад офтоб. *Соиб*

Зи ҳайрати рухи ӯ ҷон чу сурати беҷон,
Даруни хонаи тан монда пушт бар девор. *Мулҳам*

**пушт бар кӯҳ будан** такьяи зӯр доштан, такьягоҳи қавӣ доштан.

Дуконашро набошад аз кас андӯҳ,
Зи сандон аст ӯро пушт бар кӯҳ. *Сайидо*

**пушт (бар) пушт додан (ё овардан)** дар анҷоми коре ба якдигар ёрӣ расондан, иттифоқ кардан, муттаҳид шудан.

... Ки гар ду бародар диҳад пушт пушт,
Тани кӯҳро бод монад ба мушт. *Фирдавсӣ*

Шумоён пушт бар пушт оред ва чунон кунед, ки марги ман имшаб ва фардо пинҳон монад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**бар пушт хуфтан** рӯ ба боло хобидан; *кинoя аз* осуда будан.

Ҷаҳон нав шуд аз доди Нӯшервон,
Бихуфтанд бар пушт пиру ҷавон. *Фирдавсӣ*

**гарм будани пушти** *касе аз чизе* мадад гирифтан аз чизе, такья кардан бар чизе, ҳимоят доштан аз чизе.

Пушти мо гарм аз ту буд, эй офтоб,
Равнақи ҳар қасру ганҷи ҳар хароб. *Румӣ*

**торик шудани пушти хуршед** *кинoя аз* расидани шаб.

Чу хуршедро пушт торик шуд,
Ба дидори шаб рӯз наздик шуд. *Фирдавсӣ*

**ПУШТА** پشته **1.** баста ва ё тӯдаи ҳезум, хас, алаф ва ғ., ки ба як бор ба пушт бардошта мешавад; пуштора.

Қаппиён оташ ҳамепиндоштанд,
Пуштаи ҳезум бад-ӯ бардоштанд. *Рӯдакӣ*

Хоркашеро дидам, пуштаи хор фароҳам оварда. *Саъдӣ*

**2.** тӯда; хоктӯда, тал, теппа, баландӣ.

Подшоҳ бар болои пуштае биистод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз кӯҳ то ба кӯҳ бунафшасту шанбалид,
Аз пушта то ба пушта суманзору лолазор. *Фаррухӣ*

Бинмуд зи гӯсфанди кушта
Бар рӯи замин ҳазор пушта. *Ҳилолӣ*

**ПУШТАЛАНГ** پشتلنگ *ниг.* **пушланг.**

Дар мулки ту басанда накарданд бандагӣ
Намруди пашшаҳӯрдаву Фиръавни пушталанг. *Сӯзанӣ*

**ПУШТА-ПУШТА** پشته‌پشته баста-баста, даста-даста, тӯда-тӯда.

Пушта-пушта ҳезум аз ҳар ҷо бурид,
Ҷумларо як ҷо фароҳам оварид. *Ҷомӣ*

**ПУШТБОН** پشتبان *ниг.* **пуштвон.**

Дар рӯзи ҷанг зери алам по сутун кунам,
Бошам бар остони дари фатҳ пуштбон. (1) *Сайидо*

**ПУШТВОН** پشتوان **1.** сутун ва чӯбе, ки барои нигоҳ доштани девор ва ё қисмҳои дигари иморат гузошта мешавад; тиргак, пуштак.

Пуле буд қавӣ, пуштвонҳои қавӣ бардошта ва пушти он устувор пӯшида. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** муҳофиз, нигаҳбон; ҳомӣ, пушту паноҳ, такьягоҳ.

Ба Тӯс мақом кунанд ва пуштвони қавм бошанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Бодаву шодиву родӣ ҳар се як ҷо зодаанд,
Ин мар-онро пуштвону он мар-инро дастьёр. *Масъуди Саъд*

**ПУШТВОРА** پشتواره як пушта бор, бастаи боре, ки бар пушт мебардоранд, пуштора.

Деҳқонзода ... пуштворае гарон аз ҳезуми хушк дарбаста ба шаҳр расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Умри азиз ба зиён овардам ва мол ба даст кардам, то ту кофирдил пуштвора бандӣ ва бибарӣ. *«Калила ва Димна»*

**ПУШТГАРМ** پشت گرم мададгир, такьякунанда, паноҳбаранда.

Ҳар кӣ аз хуршед бошад пуштгарм,
Сахтрӯ бошад — на бим ӯро, на шарм! *Румӣ*

**ПУШТГАРМӢ** پشت گرمی **1.** бовар, итминон.

Маро пуштгармӣ буд аз хоста,
Ба фарзанд будам дилороста. *Фирдавсӣ*

**2.** мадад, ёрӣ, ҳимоят; **пуштгармӣ доштан** ёрӣ гирифтан, ҳимоят дидан.

Надонам аз кӣ дорад пуштгармӣ офтоби ман,
Ки кокул мӯи оташдида аст аз гармии пушташ. *Шавкат*

**ПУШТИБОН** پشتیبان *ниг.* **пуштвон 2.**

Савоб он мебинам, ки ту худ наравӣ ва сипаҳсолоре берун кунӣ ва ту пуштибони эшон бошӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Чу омад бар тан он захми дурушташ,
Накардам сина пуштибони пушташ. *Ҷомӣ*

**ПУШТИВОНӢ** پشتیوانی *ниг.* **пуштвон 1.**

Девор чу суст шуд зи як нам.
Аз як-ду нами дигар шавад хам.
Гар рӯ нанамоядаш зи меъмор,
Пуштивонӣ шавад нагунсор. *Ҷомӣ*

**ПУШТКӮЗ** پشت کوز пуштхам, кӯзапушт, хамидақад; букрӣ.

Афтод дучори ӯ аҷузе,
Ҳамчун хари пир пушткӯзе. *Ҷомӣ*

Чу бигзашт з-ин гуна якчанд рӯз,
Пур аз ханда лаб гуфт, к-эй пушткӯз ... *Савдо*

**ПУШТОПУШТ** پشتاپشت пасиҳам, пай дар пай, пайваст, муттасил.

Ҳамла бурданд ҷумла пуштопушт,
Шер дар зеру аждаҳо дар мушт. *Низомӣ*

**ПУШТОРА** پشتاره *ниг.* **пуштвора.**

Лашкариён ... пуштораи найшакар ба дӯши ӯ дода, дар ҷилав андохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ПУШТРЕШ** پشت‌ریش он кӣ пушташ маҷрӯҳ аст, тахтапушташ захмдор аст, яғир.

Хӯрад корвонӣ ғами бори хеш,
Насӯзад дилаш бар хари пуштреш. *Саъдӣ*

Пири барзагареро модахаре буд пуштреш ва лоғар. *Саедо*

**ПУШТӢ** پشتی **1.** ҷомаи кӯтох, ҷомае, ки то миён меояд.

Қабои хосаву пуштии худ насиҷи ба зар
Яке мукаллал карда камар ба гавҳарҳо. *Муиззӣ*

**2.** ёрӣ, мададгорӣ, ҳимоят, тақвият.

Ба Эронзамин аз чунон пуштие
Намонд оташи ҳеҷ зардуштие. *Низомӣ*

Чашмам ба шамоили ту биност,
В-аз пуштии туст пушти ман рост. *Ҷомӣ*

**пуштӣ ёфтан** ёрӣ дидан, кӯмак гирифтан, ҳимоят доштан.

Зи девори фароғат ёфт пуштӣ,
Ба роҳи нармӣ афтод аз дуруштӣ. *Ҷомӣ*

**пуштӣ кардан** ёрӣ додан, ҳимоят намудан.

Дар он ҳангом вайро кард пуштӣ,
Нашуд андар сухан лахте дуруштӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ПУЮСИДАН** پیوسیدن *ниг.* **паюсидан.**

**ПӢ** پی *ниг.* **пийҳ.**

Ба деги ҳавас об шуд пию ҷаз,
Ба гулхан шуда пешкор ошпаз. *Сайидо*

**ПӮ** پو **1.** пурсиш, тафтиш; **2.** дав, давандагӣ; **пӯ гирифтан** *давидан, давон шудан.*

**ПӮБ||ПӮП** پوب||پوپ **1.** фарше, ки барои зинат густурда мешавад, густурданӣ.

Шоҳ дигар рӯз боғ орост хуб,
Тахтҳо бинҳоду баргустурд пӯб. *Рӯдакӣ*

**2.** номи паррандае, ки шонасарак ҳам мегӯянд, худхуд, мурғи Сулаймон.

**ПӮДА** پوده шакли кӯтоҳшудаи пӯсида.

Аз адам пӯда в-аз фано суда,
Дар миён тумтароқи беҳуда. *Саноӣ*

Ба гӯр зинда шавад устухони пӯдаи мо,
Агар башорати васлаш ба хоки мо бибаранд. *Мӯҳъӣ*

Чӣ мепечӣ дар ин доми гулӯпеч,
Ки чавзе пӯда бинӣ, дар миён ҳеҷ. *Низомӣ*

**ПӮЁН** پویان **1.** дар ҳолати давидан, давон, тозон, шитобон.

Гирифтанду бурданд пӯён ба шаҳр,
Ҳаме ҳар кас аз Рахш ҷустанд баҳр. *Фирдавсӣ*

Суи мулки Мадоин рафт пӯён,
Гиромӣ моҳро як моҳ ҷӯён. *Низомӣ*

**пӯён шудан** шитобон рафтан, давон шудан.

Ба иттифоқ дар талаби ӯ пӯён шуданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** *маҷ.* вазон, вазанда.

Ҳавои гирьён лӯълӯъ фишонд бар саҳро,
Сабои пӯён шангарф рехт бар кӯҳсор. *Масъуди Саъд*

**ПӮЖ** پوژ *ниг.* **пӯз.**

Имрӯз боз пӯжат эдун битофтаст,
Гӯӣ ҳаме ба дандон ҳоҳӣ гирифт гӯш. *Мунҷик*

**ПӮЗ** پوز атрофи даҳон ва бинӣ, даҳан ва гирдогирди даҳан, тумшуқ, фук.

Аз қазо гови зол аз паи хард
Пӯз рӯзе ба дегаш андаркард. *Саноӣ*

Тарки ин шурб ар бигӯӣ як ду рӯз,
Тар кунӣ андар шароби хулд пӯз. *Румӣ*

**ПӮЗБАНД** پوزبند даҳанбанд, банди нӯхтамонанд, ки бар даҳони ҳайвонот баста мешавад.

Саъйи ӯ бозуи далерон аст,
Саҳми ӯ пӯзбанди шерон аст. *Саноӣ*

**пӯзбанд шудан** баста шудан, ҷилавгир карда шудан, маҳдуд карда шудан.

Илмҳои аҳли ҳис шуд пӯзбанд,
То нагирад шир аз он илми баланд. *Румӣ*

**ПӮЗИШ** پوزش **1.** узрхоҳӣ, маъзарат, талаби афв.

Бирун дод бо моҳи нокоста,
Ҷавобе ба сад пӯзиш ороста. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пӯзиш ангехтан** узр овардан, маъзарат хостан.

Пӯзиш ангехту узрҳо дархост,
Аз сари орзуи худ бархост. *Низомӣ*

**пӯзиш андаргирифтан** узр хостан, афв талабидан.

Сиёвухшро танг дар бар гирифт,
Зи кирдори бад пӯзиш андаргирифт. *Фирдавсӣ*

**пӯзиш пазируфтан** узр қабул кардан, бахшидан, афв кардан.

Чу бишнид аз ӯ Баҳмани некбахт,
Напизруфт пӯзиш, барошӯфт сахт. *Фирдавсӣ*

**2.** пурсиш, аҳволпурсӣ.

Чобук ба висоқи ӯ фурӯ шуд,
Дар пӯзиши ҳоли зори ӯ шуд. *Шоҳин*

**пӯзиш боз ҷустан** *ниг.* **пӯзиш хостан; пӯзиш намудан** а) изҳори маъзарат кардан, узр талабидан, узр гуфтан.

Манеҳ пеши ӯ дар гаҳи хашм пой,
Чу хашм аз ту дорад, ту пӯзиш намой. *Асадӣ*

б) аҳволпурсӣ кардан.

Аз он пас ба алтоф пӯзиш намуд,
Ба меҳр аз дилу ҷон навозиш намуд. *Шодӣ*

Карам карду ғам хӯрду пӯзиш намуд,
Бадандешро дил ба некӣ рабуд. *Саъдӣ*

**пӯзиш овардан** (*ё* **оростан**) *ниг.* **пӯзиш намудан.**

... Ки озурда гаштаст аз ту падар,
Яке пӯзиш овар, макаш ҳеҷ сар.(а) *Фирдавсӣ*

Бари Золи Зар пӯзиш оростанд,
Забонҳо ба лоба биперостанд. (б) *Фирдавсӣ*

**пӯзиш хостан** (*ё* **бозҷустан**) *ниг.* **пӯзиш намудан.**

Сиёвухшро дид, бар пой хост,
Бихандиду бисьёр пӯзиш бихост. (а) *Фирдавсӣ*

Кунун пӯзиши ин ҳама бозҷӯй,
Бад-ин номдорони Эрон бигӯй. (б) *Фирдавсӣ*

**ПӮЗИШПАЗИР** پوزش‌پذیر узр қабулкунанда, бахшанда.

Чу он пӯзиш омад ба дил ҷойгир,
Пазируфт аз он қавм пӯзишпазир. *Ҳотифӣ*

**ПӮЗИШСОЗ** پوزش‌ساز узрхоҳ, узрталаб.

Суи хоҷа шуданд пӯзишсоз,
Ёфтандаш кашида пой дароз. *Низомӣ*

**ПУИДАН** پوئیدن 1. рафтан, рафтуомад кардан.

Пештар з-он ки шаве хоки дари майкадаҳо;
Як-ду рӯзе ба сар-андар раҳи майхона бипӯй. *Ҳофиз*

2. давидан, бо суръат рафтан.

Бипаррем; то мурғи ҷоду шавем,
Бипӯем, дар чора оҳу шавем. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* иқдом намудан, ҳаракат кардан, саъй ва кӯшиш кардан.

Пайваста ризои он ду меҷӯй,
Дар роҳи ризои он ду мепӯй. *Шоҳин*

4. *маҷ.* ҷустан, кофтуков намудан, ҷустуҷӯ кардан.

Наёбам давлате, ҳарчанд пӯям,
Аз он беҳтар, ки хушнудиш ҷӯям.
*Фахриддини Гургонӣ*

5. *маҷ.* хостан.

Сухан то кай зи тоҷу тахт гӯй,
В-аз ин бечора худ охир чӣ пӯй? *Низомӣ*

**ПӮЙ-ПӮЙ** پوی‌پوی пуён-пуён, давон-давон, тозон-тозон.

Набуд роҳ бар кӯҳ аз ҳеҷ рӯй,
Бигаштам басе гирди ӯ пӯй-пӯй. *Фирдавсӣ*

В-он ёри ҷуфтҷӯй ба гирди ту пӯй-пӯй,
Бо ҷаъди ҳамчу қир дамида дар ӯ абир.
*Носири Хисрав*

**ПӮК** پوک ғаллаи дар чоҳ гӯркардашуда, ғаллае, ки дар чоҳ ва ё ӯра рехта болои онро бо хасу хок пӯшида бошанд.

Бар марги падар агарчи писар дорад сӯк,
Дар хок ниҳон кунадш ба монандаи пӯк. *Мунҷик*

**ПӮЛА** پوله 1. вайроншуда, зоеъгашта, кӯфта, шикаста, аз ҳам рехта.

Аммо мисраъе намехонд, ки калимоташ пӯла нашуда бошад ва аркони авзонаш шӯла. *Савдо*

2. аз зарбу лат мулоимшуда; аз сабаби пухта гузаштан мулоим шуда (дар бораи харбуза ва тарбуз).

**ПӮЛОД** پولاد 1. филиззи нуқрарангн бисёр мустаҳкам, ки аз якҷоя гудохтани оҳан бо миқдори муайяни карбон (углерод) ҳосил мешавад.

Зи баски ранҷи сафар бар тани азиз ниҳад,
Ҳаменадонам, к-он тан тан аст ё пӯлод. *Фаррухӣ*

2. *киноя аз* дили сахт ва бераҳм.

Бимондаш ду гулнори хандон нажанд,
Биҷӯшид пӯлодаш андар паранд. *Фирдавсӣ*

Маро ин оҳ беҳудаст пеши он дили сангин,
Қ-аз ин оташ, ки ман дорам, нагардад гарм пӯлодаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **пӯлоди хороситез** *киноя аз* теғ ё тиру найзаи пӯлодин.

Зи бас захми пӯлоди хороситез
Заминро шуда устухон рез-рез. *Низомӣ*

**пӯлоди яклухт** *киноя аз* гӯрз.

Зи пӯлоди яклухти гарданкашон
Бирун рехт он мағзҳо аз даҳон. *Низомӣ*

**пӯлоди ҳиндӣ** *киноя аз* шамшери ҳиндӣ.

Зада бар миён гавҳарогин камар,
Даровард пӯлоди ҳиндӣ ба сар. *Низомӣ*

**аз пӯлод сад кӯҳ бар пой кардан** *киноя аз* саф оростани ҷанговарони зиреҳпӯш.

Зи пӯлод сад кӯҳ бар пой кард,
Ба поини ӯ ганҷро ҷой кард. *Низомӣ*

**дар зери пӯлод будан** *киноя аз* сар то по мусаллаҳ будан.

Ҷаҳонҷӯй дар зери пӯлод буд,
Ба ҳафтониш-бар тир чун бод буд. *Фирдавсӣ*

**ПӮЛОДГАР** پولادگر пӯлодсоз, оҳангар.

Писанд омадаш кори пӯлодгар,
Бибахшидашон ҷомаву симу зар. *Фирдавсӣ*

**ПӮЛОДДАСТ** پولاددست қавидаст, пурзӯр.

Бад-ӯ гуфто: Ман он пӯлоддастам,
Ки динатро бад-ин хорӣ шикастам. *Низомӣ*

Нахустин далерони пӯлоддаст
Бибастанд дасту кушоданд шаст. *Ҳотифӣ*

**ПӮЛОДДИРЪ** پولاددرع пӯлодзиреҳ, зиреҳпӯш, ҷанговар.

Зи пӯлоддиръони алмостеғ
Басе кушту ҳам кушта шуд, эй дареғ! *Низомӣ*

**ПӮЛОДМЕХ** پولادمیخ пӯлодинмех; сахтнаъл.

Зи наъли самандони пӯлодмех
Заминро зи ҷунбиш барафтод бех. *Низомӣ*

**ПӮЛОДНАЪЛ** پولادنعل пӯлодиннаъл, наълаш аз пӯлод.

Суми бодпоёни пӯлоднаъл
Ба хуни далерон замин карда лаъл. *Низомӣ*

**ПӮЛОДПӮШ** پولادپوش зиреҳпӯш, ҷавшанпӯш, мубориз, ҷанговари ҷавшанпӯш.

Зи пӯлодпӯшони лашкаршикан
Тани кӯҳ ларзанда бар хештан. *Фирдавсӣ*

Ҳама пӯлодпӯшу оҳанхой,
Кинкашу девбанду қалъакушой. *Низомӣ*

**ПӮЛОДРАГ** پولادرگ сахтраг, пурзӯр (сифати асп).

Сарсартаку пӯлодрагу сониқаангез,
Гардунтаку ифриттану кӯҳтаҳаммул.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**ПӮЛОДСАНҶ** پولادسنج *киноя аз* шамшерзан, мубориз, ҷанговар.

Расиданд пӯлодсанҷон чу бод,
Асосе ниҳоданд мӯҳкамниҳод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**кӯҳи пӯлодсанҷ** *киноя аз* паҳлавони қавиҳайкал.

Гурозанда шуд теғ бе ҳеҷ ранҷ,
Ду нима шуд он кӯҳи пӯлодсанҷ. *Низомӣ*

**ПӮЛОДСОЙ** پولادسای пӯлодсоянда, бисёр сахт.

Чу шаҳ дид, к-аз санги пӯлодсой
Харошида мешуд суми чорпой ... *Низомӣ*

**ПӮЛОДСУМ** پولادسم сахтсум (сифати асп).

Сияҳчашму бӯрабрашу говдум,
Сияҳхояву тунду пӯлодсум. *Фирдавсӣ*

**ПӮЛОДХОЙ** پولادخای ҷанговари пурзӯр ва шуҷоъ.

Зи овози ӯ андароянд зи ҷой
Дили марди ҷангии пӯлодхой. *Фирдавсӣ*

Зи пӯлодхоёни шамшерзан
Камарбаста будӣ ҳазор анҷуман. *Низомӣ*

◇ **шери пӯлодхой** *киноя аз* аспи пурзӯр.

Раворавзанон тири пӯлодсой
Дар андоми шерони пӯлодхой. *Низомӣ*

**ПӮП** پوپ *ниг.* **пӯб.**

**ПӮПАК** پوپک номи як навъ парандаи нақшдори зебо, ки бар сараш кокул дорад; шонасарак, ҳудҳуд, пӯптиш.

Пӯпак дидам ба ҳаволии Сарахс,
Бонгак барбурда ба абр-андаро. *Рӯдакӣ*

**ПӮПУ||ПУПУ** پوپو ҳудҳуд, шонасарак, пӯптиш.

Хилоф нест, ки шоҳи парандагон боз аст,
Агарчи тоҷ ватан бар чакоди пӯпу кард.
*Асири Ахсикатӣ*

**ПӮСИДАН** پوسیدن вайрон шудан, аз ҳам рехтан; табоҳ ва мутаффин гардидан.

**ПӮСТ** پوست **1.** чилди бадани одам ва ҳайвон, он чӣ рӯи тани одам ва ҳайвонотро пӯшондааст.

Дар рагу дар пӯст в-андар устухон
Барқ зад чандон ки рафт аз ман нишон. *Румӣ*

Як дона пӯсти барраи кабуди қарокӯлӣ, ки як нафар аз дӯстонам ба тариқи армуғон фиристода буд, ба дасти худ доштам. *Садри Зиё*

**2.** он чӣ рӯи танаю шохаи дарахтро пӯшонидааст; **3.** пардаи беруниИ баъзе аз меваҳо, монанди анор, писта, бодом, чормағз ва ғ.

Ҳазор қатраи хунин ба ҷои дил дар бар,
Дар ӯ кашида зи ғам пӯсте ба сони анор.
*Камоли Исмоил*

Ду тан дар ҷомае чун писта дар пӯст
Баровварда ду сар аз як гиребон. *Саъдӣ*

◇ **пӯсти бар устухон кашида** *киноя аз* ниҳояти лоғарӣ, заифӣ, нотавонӣ.

Чу Маҷнун меҳри Лайлӣ бар дили ӯст,
Кашида пӯсте бар устухоне. *Мушфиқӣ*

**пӯст баркандан** пӯст кандан, сахт ҷазо додан, куштан.

Чун фурӯ монӣ ба сахтӣ, тан ба аҷз андармадеҳ,
Душманонро пӯст баркан, дӯстонро пӯстин. *Саъдӣ*

**пӯст баркашидан** *ниг.* **пӯст баркандан.**

Сад хазорон пӯст аз шахси баҳоим баркашанд,
То яке з-онҳо кунад гардун дирафши ковиён.
*Хоқонӣ*

**пӯст баровардан** *ниг.* **пӯст баркандан.**

Чу натвон зи душман баровард пӯст,
Аз ӯ сар ба сар чун раҳӣ ҳам накӯст. *Асадӣ*

**пӯст берун кардан** *ниг.* **пӯст баркандан.**

Душманонатро фалак дам доду берун кард пӯст,
Ин кунад ночор қассобе, ки бузро бардамид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**пӯст боз кардан** сареҳ ва ошкоро намудан, возеҳ ва равшан кардан; **пуст боз карда навиштан** суханро луччаку пӯстканда навиштан.

Зинҳор то ин тадбири хаторо ба зудӣ дарьёбад ва пӯст боз карда бинависад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**пӯст даридан** а) пӯст пора кардан; б) айбҷӯӣ намудан, ғайбат кардан.

Ҷаҳондидаро ҳам бидарранд пӯст,
Ки саргаштаву бахтбаргашта ӯст. *Саъдӣ*

**пӯст даррондан** *чизеро* мағлуб ва забун гардонидан чизеро.

Мӯрчагонро чу бувад иттифоқ,
Шери жиёнро бидаронанд пӯст. *Саъдӣ*

**пӯст кандан** а) аз пӯст берун овардан, пӯстро ҷудо кардан; б) сахт азоб додан, сахт ҷазо додан, шиканҷа намудан, куштан; в) харошидан, ханҷол кардан.

Ба нохун паричеҳра меканд пӯст,
Ки харгиз бад-ин кай шикебад зи дӯст. *Саъдӣ*

г) маломат кардан, таъна задан.

Баъди чандин пӯст кандан ин хушомадҳои ту
Ҳамчу аз устоди рагзан пунба часпонидан аст.
*Саиди Ашраф*

**пӯст кардан** аз пӯст тоза кардан, аз пӯст берун кардан.

Дарҳол мурғе аз ҳаво даромад, пиёзе пӯст карда дар тоба андохт. *Аттор*

**пӯст перостан** дабоғат кардан, даббоғӣ кардан, пӯстроош додан; *киноя аз* **пӯст** кандан, сахт азоб додан.

Пӯстинам макун, ки аз ғаму дард
Фалакам пӯст мебиперояд. *Анварӣ*

**пӯсти дигар пӯшидан** тағьири ҳол кардан, худро дигаргун сохтан ва тағьир додан дар феълу атвор.

Шумоёнро нек мешиносад, бояд то пӯсти дигар пӯшид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**пӯст аз сар (ё фарқ) кашидан** пӯст кандан, сахт азоб додан, ҷазои сахт додан.

Ба як соғарам гар кунӣ шергир,
Кашам пӯст аз фарқи ин гурги пир. *Зуҳурӣ*

**пӯст бар пӯст будан** қабат-қабат будан, дарун ба дарун будан; бемағз будан.

Он ки чун писта дидамаш ҳама мағз,
Пӯст бар пӯст буд ҳамчу пиёз. *Саъдӣ*

**пӯст бар устухон мондан** *киноя аз* ниҳоят лоғар шудан, заифу нотавон шудан, пӯсту устухон шудан.

Дар он ҳол пеш омадам дӯсте,
Аз ӯ монда бар устухон пӯсте. *Саъдӣ*

**аз пӯст баромадан** тағьири ҳол намудан, ранги дигар гирифтан.

Туғрул як мартаба аз пӯст баромада ҷамъияти фаровон ба ҳам расонид. *«Таърихи Фаришта»*

**аз пӯст берун омадан** *киноя аз* холис будан, мухлис гаштан, ихлос пайдо кардан.

Бо ту хасм аз пӯст гар берун наёяд чун пиёз,
Гардиши гардун ба гурзаш сар фурӯ кӯбад чу сир.
*Салмони Соваҷӣ*

**аз пӯст мағз бардоштан** *киноя аз* аслро аз фаръ интихоб намудан, моҳияти ҳақиқии ҳар чизро қабул кардан, хуллас ва зубдаи чизеро ҷудо карда гирифтан.

Гузидам зи ҳар номае нағзи ӯ,
Зи ҳар пӯст бардоштам мағзи ӯ. *Низомӣ*

**ба (ё аз) як пӯст будан** *киноя аз* ниҳоят қарин ва наздик будан, яктану якҷон будан.

Ба шаҳрам яке меҳрубон дӯст буд,
Ту гуфтӣ, ки бо ман ба як пӯст буд. *Фирдавсӣ*

Наёяд зи душман ба дил дӯстӣ,
В-агарчанд бо ӯ зи як пӯстӣ. *Асадӣ*

**дар пӯст нагунҷидан** *киноя аз* ниҳоят шод ва масрур будан.

Нишаста ҳар яке чун дӯст бо дӯст,
Намегунҷид кас чун ғунча дар пӯст. *Низомӣ*

Доира, ки ҳалқаи бандагӣ ба гӯш кашида, аз шодӣ дар пӯст намегунҷид. *«Илми симиё»*

**дар пӯсти** *касе* **фитодан** айбҷӯӣ кардан аз касе, ғайбат намудан касеро.

Чун пӯст надорӣ, эй сақатзист,
Дар пӯсти кас фитоданат чист? *Шоҳин*

**ҳама пӯст будан** *кинояаз* рӯякӣ будан, ғайри асл будан.

Ҳаст неку бади олам ҳама пӯст,
Он чӣ мағз аст дар ӯ, номи накӯст. *Ҷомӣ*

**ПӮСТИН** پوستین ҷомае, ки аз пӯсти ҳайвонот монанди рӯбоҳ, санҷоб, хаз, буз, гӯсфанд ва ғ. дӯхта мешавад.

Хилват аз ағьёр бояд, не зи ёр,
Пӯстин баҳри дай омад, не баҳор. *Румӣ*

Паҳлу бар офтоб занад пӯстини ман,
Доранд орзуи маро пир то ҷавон. *Сайидо*

◇ **пӯстин божгуна кардан** *кинояаз* тағьири ҳол намудан; сахт дар қаҳру ғазаб шудан.

Пӯстинро божгуна гар кунам,
Кӯҳро аз беху аз бун барканам. *Румӣ*

**пӯстин даридан** *кинояаз* фош кардан, ошкор намудан.
Ишқи туам пӯстин гар бидарад, гӯ, бидар,
Сӯхтаи гармрав то чӣ кунад пӯстин. *Хоқонӣ*

**пӯстини** *касе* **даридан** пӯсти касеро пора кардан, несту нобуд кардан, куштан.

Раво бошад, ар пӯстинам даранд,
Ки тоқат надорам, ки мағзам хӯранд. *Саъдӣ*

**пӯстин** *бар касе* **даридан** касеро айб кардан.

Ба гетӣ номи ман ҳар кас шунидӣ,
Ба зиштӣ пӯстин бар ман даридӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**пӯстин кардан** *кинояаз* айб кардан.

Пӯстинам макун, ки аз ғаму дард
Фалакам пӯст мебинерояд. *Анварӣ*

Эшон зи рашк дар таби сард он гаҳе маро
Карданд пӯстину накардам итобшон. *Хоқонӣ*

**пӯстин аз бараҳна баркандан** *кинояаз* кори беҳуда кардан.

Не барои он ки то суде кунам
В-аз бараҳна пӯстине барканам. *Румӣ*

**пӯстин ба (ё сӯи) гозур додан (ё доштан, фиристодан)** *кинояаз* кореро ба ғайри аҳли он супоридан.

Қай шавад ғарра ба гуфтори мухолиф чун туе,
Марди доно кай диҳад ҳаргиз ба гозур пӯстин.
*Муиззӣ*

Пӯстинро ба аввалин манзил
Бифиристод сӯи гозури дил. *Саноӣ*

Аз ғам садафи ду дидаи пур дорам
В-аз ходиса пӯстин ба гозур дорам. *Анварӣ*

**пӯстин ба лой молидан** *кинояаз* одатест, ки шахсони зулмдида либоси худро ба гил олуда карда ба арзу шикоят мерафтаанд.

Дод хоҳӣ, в-ар бихоҳанд аз ту дод,
Пас ба лой-андар бимолӣ пӯстин. *Носири Хисрав*

**пӯстин бар сари** *касе* **задан** *кинояаз* касеро азобу азият додан.

Бош, то соли дигар навбат киро хоҳад будан,
То киро мебоядам зад бар сари вай пӯстин.
*Манучеҳрӣ*

**дар пӯстини** *касе* **фитодан (ё уфтодан)** касеро ғайбат кардан, аз касе бадгӯӣ кардан, айбҷӯӣ намудан.

Агар порсоёни хилватнишин
Ба айбаш фитоданд дар пӯстин ... *Саъдӣ*

Агар ту низ бихуфтӣ аз он беҳ, ки дар пӯстини
халқ уфтӣ. *Саъдӣ*

**дар пӯстини худ будан** айби худро зоҳир кардан, худро фош кардан.

Туро ҳар кӣ гӯяд: Фалон кас бад аст,
Чунин дон, ки дар пӯстини худ аст. *Саъдӣ*

**ПӮСТИНДӮЗ** پوستین دوز касе, ки пӯстин медӯзад.

В-онро паи дӯхтан ҳамон рӯз
Дода ба дукони пӯстиндӯз. *Ҷомӣ*

**ПӮСТИНДӮЗӢ** پوستین دوزی пӯстин дӯхтан, амали пӯстиндӯз.

Аз бадон ҷуз бадӣ наёмӯзӣ,
Накунад гург пӯстиндӯзӣ. *Саъдӣ*

**ПӮСТИНПЕРОЙ** پوستین پیرای *нич.* **пӯстиндӯз.**

Ба хорпушт нигаҳ кун, ки аз дуруштии мӯй
Ба пӯсти ӯ накунад тамъ пӯстинперой. *Кисоӣ*

**ПӮСТКАНДА** پوست کنده 1. аз пӯст ҷудо кардашуда; 2. ошкор, сареҳ, возеҳ, равшан; **пӯсткандa гуфтан** ошкоро гуфтан.

То чанд сухан ба парда гӯям,
Розе ду-се пӯсткандa гӯям. *Ҷомӣ*

**ПӮСТЛАХТ** پوست لخت порчаи пӯст, пӯстпора.

Назар карду дидаш яке пӯстлахт,
Ҳавас кард гирад ба оини рахт. *Савдо*

**ПӮСТПОРА** پوست پاره порчаи пӯст; *кинояаз* пешдомани чармини Ковaи оҳангар аст, ки онро байрақ сохта буд.

Ки пӯстпорае ояд ҳалоки давлати он,
Ки мағзи бегунаҳонро диҳад ба аждарҳо. *Хоқонӣ*

**пӯш** پوش *асоси замони ҳозираи* **пӯшидан.**

**ПӮШ** پوش худнамоӣ; карруфар.

Пӯшу такаббур чӣ диҳад моя? — Ҳеҷ!
Боду дамеро чӣ бувад моя? — Ҳеҷ!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ПӮШИДА** پوشیده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **пӯшидан;** 2. пинҳон, нуҳуфта, махфӣ.

Бар оламиён пӯшида нест, ки пеш аз ин татовулу истилои роҳзанон ва duздон то чӣ ғоят буд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Яке з-он миён гуфт, к-аз шоҳи Чин
Паёмест пӯшида сӯи ту ин. *Ҷомӣ*

**пӯшида роз** рози махфӣ, сирри пинҳонӣ.

Гуфт, к-аз ҳар ҷо хабар ҷустанд боз,
Кас набуд огоҳ аз он пӯшида роз. *Ҷомӣ*

**пӯшида будан** махфӣ будан, пинҳон будан.

Надонам чӣ розест мӯи миёнат,
Ки аз пераҳан низ пӯшида бошад. *Мушфиқӣ*

**пӯшида гаштан** пинҳон мондан, ошкор нашудан.

Бувад пайдо бар аҳли илм асрор,
Вале пӯшида гашт аз чашми ағьёр. *Носири Хисрав*

**пӯшида дидан** дуздида нигоҳ кардан, бо гӯшаи чашм нигоҳ кардан.

Ба сӯи шоҳи худ дуздида медид,
Гаҳе пайдо, гаҳе пӯшида медид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**пӯшида доштан** махфӣ нигоҳ доштан, ошкор накардан.

Ба дом омад ҳама тан чуз забонаш,
Забонаш дошт пўшида ниҳонаш.
*Фахриддини Гургонӣ*

**пўшида нигоҳ кардан** *ниг.* **пўшида дидан.**

Амир овози Абўаҳмад бишнуд бегона, пўшида нигоҳ кард, мар-ўро дид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**3.** он чӣ пинҳон карда шудаст.

Зи зар коху ганчаш тиҳӣ кард пок,
Баровард пўшидаҳо аз мағок. *Асадӣ*

**4.** *дар шакли чамъ* **пўшидагон** духтарон ё занони ҳарамнишин, парданишин, мастура.

В-аз он пас бифармуд шоҳи чаҳон,
Ки оранд пўшидагонро ниҳон. *Фирдавсӣ*

Фурў хўрд шайх ин ҳадиси карам,
Шунуданд пўшидагони ҳарам. *Саъдӣ*

**ПЎШИДАГӢ** پوشیدگی махфӣ будан; чизи пинҳонӣ, номаълум, махфӣ.

Зи пўшидагиҳо хабар доштан,
Зи нодидаҳо бахра бардоштан ... *Низомӣ*

**ПЎШИДАН** پوشیدن **1.** дар бар кардан, ба тан кардан (либосро).

Яке зард пироҳани мушкбўй
Бипўшиду гулноргун кард рўй. *Фирдавсӣ*

**2.** пинҳон кардан, руст кардан.

Ваҳ ки розам фош хоҳад шуд, чӣ сон пўшам зи халқ
Чеҳраи зарду сиришки арғувониронгро. *Чомӣ*

Поси хотирдорӣ, эй оина, аз мо ёд гир,
Айбҳои халқ мебинему мепўшем мо. *Сайидо*

**3.** фаро гирифтан.

Яке бод бархост аз размгоҳ,
Ҳаворо бипўшид гарди сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**4.** чилавгирӣ намудан, пешгирӣ кардан, пеши чизе гирифтан; ҳимоя кардан.

Ҳар байдақе, ки бирондӣ, ба дафъи он кўшидӣ ва ҳар шоҳе, ки бихондӣ, ба фарзин бипўшидӣ.
*Саъдӣ*

**ПЎШИДАНӢ** پوشیدنی *пўшок, либос, либосворӣ,* он чӣ ба тан пўшида мешавад.

Зи пўшиданӣ, ҳам зи огандaнӣ
Зи ҳар сў биёвард овардaнӣ. *Фирдавсӣ*

**ПЎШИДАРОЗ** پوشیده‌راز розпўш, роздор, сирдон.

Ба фармони шаҳ марди пўшидароз
Зи рози нуҳуфта гиреҳ кард боз. *Низомӣ*

**ПЎШИДАРОЗӢ** پوشیده‌رازی розпўшӣ, сирро пинҳон доштан.

Зи пўшидани роз шуд рўйзард,
Ки пўшидарозӣ дил орад ба дард. *Низомӣ*

**ПЎШИДАРУХ||ПЎШИДАРЎ(Й)** پوشیده‌رخ||پوشیده‌رو(ی) **1.** рўйпўшида, мастура; *мач.* маҳчуба, ҳичобнок.

Нигаҳ кун ба фарзанду пайванди ман,
Ба пўшидарўёни дилбанди ман. *Фирдавсӣ*

Канизони пўшидарух чун парӣ
Дароянд дар арзи чавлонгарӣ. *Чомӣ*

**2.** ниҳон, махфӣ.

Чаҳоне дигар ҳаст пўшидарўй,
Ба он чо тавон кард ин чустучўй. *Низомӣ*

**ПЎШИДАЧАШМ** پوشیده‌چشم нобино, кўр; бебасират.

Чу пўшидачашмӣ, набинӣ, ки роҳ
Надонӣ ҳаме вақти рафтан зи чоҳ. *Саъдӣ*

**ПЎШИДАЧЕҲР** پوشیده‌چهر **1.** рўйпўшида, пўшидарўй;

**2.** махфӣ, ниҳон.

Ба дил гуфтам: Ин рози пўшидачеҳр
Набинад магар чони Бузурчмеҳр. *Фирдавсӣ*

**ПЎШИДАҲОЛ** پوشیده‌حال он кӣ ҳолаш пўшида, он кӣ вазъияташ аз назарҳо пинҳон аст.

Ошиқи гулғунчаи пўшидаҳол,
Пардадараш гашта насими шамол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПЎШИШ** پوشش **1.** пўшок, либос, рахт.

Бараҳна чу зояд зи модар касе,
Набояд, ки нозад ба пўшиш басе. *Фирдавсӣ*

Хўришҳо поку чонафзову нўшин
Чу пўшишҳои нағзу хубу рангин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** болопўш.

Таҳамтан бипўшид сози набард,
Ҳама пўшишаш буд ёқути зард. *Фирдавсӣ*

**3.** парда, рўйпўш.

Кушоданд чун пўшиши абрфом,
Ба зераш чӣ диданд? — Моҳи тамом.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дурўя ду ҳавдачи мурассаъ,
Аз пўшиши парниён муқаннаъ. *Шоҳин*

**4.** сақф, шифт; бом.

Хона набувад сохта бе пўшишу бе дар,
Бустон набувад хуррам бе сабзаву ашчор.
*Фаррухӣ*

**ПЎШОН(И)ДАН** پوشاندن||پوشانیدن **1.** дар бар кунондан, бар тан кунондан (либосро бар касе).

Амир фармуд, то писари вазир Абдулчабборро хилъат пўшониданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** пинҳон кардан, ниҳон доштан, махфӣ кардан.

Худоро, кам нишин бо хирқапўшон,
Рух аз риндони бесомон мапўшон. *Ҳофиз*

Роҳи ҳақро ба хушомад бипўшонанд.
*Аҳмади Дониш*

**дида пўшондан** а) чашм пўшондан; б) *киноя аз* сарфи назар кардан.

Дўш расидам ба гўш аз лаби чонон хитоб:
Эй дил, агар ошиқӣ, дида бипўшон зи хоб.
*Камоли Хучандӣ*

**ПЎЯ** پویه **1.** дав, тохт, рафти тезу тунд, гашти босуръат.

Чу зин бар пушти Гулгун баст Ширин,
Ба пўя даст бурд аз Моҳу Парвин. *Низомӣ*

То чанд ба худ ситеза кардан,
По бар сари пўя ранча кардан? *Шоҳин*

**асп ба пўя фикандан** асп давондан, асп тохтан, асп рондан.

Завора чу бишнид он панди ўй,
Ба пўя фиканд аспу бинҳод рўй. *Фирдавсӣ*

**2.** хоҳиш, ҳавас, орзу, иштиёқ, ирода, оҳанг.

Туро пўяи духти Луҳросп хост,
Дилат хоҳиши Сому Қобул кучост. *Фирдавсӣ*

Маро пӯяи падар ҳавост, Мунзир ӯро сӯи падар фиристод. *«Таърихи Табарӣ»*

**ПӮЯНДА** پوینده **1.** даванда, бо суръат раванда, тезрафтор; **пӯянда боло** аспи даванда.

Бичунбид Гударз аз ҷои хеш,
Биёвард пӯянда болои хеш. *Фирдавсӣ*

**пӯянда мард** марди тезрафтор, марди давон, қосид.

Яке нома бинвишт наздики шоҳ,
Барафканд пӯянда марде ба роҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** аспи тезрафтор.

Ҳамерафт бар об бетарсу бок,
Бад-он сон ки пӯянда бар рӯи хок. *Ҷомӣ*

Зи пӯяндагон ҳар кӣ буд некрав
Хӯриш кардшон сабзаву коҳу ҷав. *Фирдавсӣ*

**3.** ҷӯянда, ҷӯёи чизе.

В-он кас, ки ба худ фурӯ наёмад,
Пӯяндаи ҳақгузин шумораш. *Хоқонӣ*

Марди пӯянда роҳ пеш гирифт,
Рафту дунболи кори хеш гирифт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ПӮЯНДАРОҲ** پوینده‌راه роҳнаворд, тезрав.

Суви хона бинҳод сар бо сипоҳ
Бар он бодпоёни пӯяндароҳ. *Фирдавсӣ*

# Р

**Р** ҳарфи ҳаждаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ ҳарфи ر; *ниг.* **ре.**

**РААВРО** رأورا *ниг.* **роваро.**

**РАБ(Б)** *а.* رب **1.** парвардигор, худо; **ё раб!** эй худо!

Қай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо? *Ҳофиз*

**2.** соҳиб, молик.

Рабу марбуб аз ин мақом шукуфт,
З-ин чаман аҷзи эҳтишом шукуфт. *Бедил*

**РАБАЗ** *а.* ربض девор, ҳисори гирди шаҳр, гирдогирди ҳисори шаҳр.

Берун аз ин шаҳристон дар рабаз корвонсароҳо ва бозорҳост. *Носири Хисрав*

Он чунон ки подшоҳон борҳо ҳисор кардаанд ва рабазе будаст ӯро мисли рабази Бухоро. *«Таърихи Наршахӣ»*

**РАББ** *а.* رب *ниг.* **раб(б).**

**РАББОНӢ** *а.* ربانی мансуб ба худо.

Ту суратҳои рӯҳонӣ, бале, диди ба пинҳонӣ,
Зи базму разми раббонӣ, зи сирру рамзи ӯ ихфо. *Шамси Табрезӣ*

**РАББУЛИБОД** *а.* رب‌العباد худои бандагон.

**РАБВ I** || **РАБВА** *а.* ربو\|\|ربوه пушта, теппа, баландӣ.

Ғам чу бинӣ, дар канораш каш ба ишқ,
Аз сари рабва назар кун дар Димишқ. *Румӣ*

**РАБВ II** *а.* ربو яке аз бемориҳои шуш, ки мубталои он беором ва тез нафас мекашад, кӯтоҳнафасӣ, зиқуннафас.

Рабв аз тангии уруқу азал
В-аз завориб на дар мақому маҳал. *Саноӣ*

**РАБВА** *а.* ربوه *ниг.* **рабв I.**

**РАБЕЪ** *а.* ربیع баҳор, баҳорон; **мавсими рабеъ** фасли баҳор.

Атфоли шохро ба қудуми мавсими рабеъ кулоҳи шукуфа бар сар ниҳода... *Саъдӣ*

**РАБЕӢ** ربیعی мансуб ба баҳор, баҳорӣ.

Ҳар кӣ андеша кунад, ки ин анвоъ меваву раёҳин, ки баъзе харифӣ асту баъзе рабеӣ ва баъзе сайфиву баъзе шатавӣ, чӣ гуна ҷамъ буда бошад. *Носири Хисрав*

**РАБИБ** *а.* ربیب **1.** парварда, дастпарвард; нону намакхӯрда.

Зан... арз кард, ки чандин сол аст, ки шавҳари ман рабиби неъмату раҳини ҳазрати туст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** писаре ки зан аз шавҳари собиқ овардааст, писари ӯгай нисбат ба шавҳари дуйӯми зан.

**РАБИБА** *а.* ربیبه **1.** *муаннаси* **рабиб; 2.** духтаре, ки зан аз шавҳари собиқ овардааст, духтари ӯгай нисбат ба шавҳари дуйӯми зан; **3.** доя, парастори кӯдакон.

**РАБОТ** *а.* رباط *ҳавлӣ ё маҳалли истиқомати мусофирон,* корвонсарой, мусофирхона.

Нур ҷои бузург аст ва дар вай масҷиди ҷомеъ аст ва работҳои бисёр дорад ва ба ҳар соле мардумони Бухоро ва ҷои дигар ба зиёрати он ҷо раванд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Баҳри коре омадам дар мулки Хӯз,
Дар работе гаштам осуда ду рӯз. *Румӣ*

◇ **работи тан** *кинояаз* вуҷуди инсон, ҳастӣ.

Аз работи тан чу бигзаштӣ, дигар маъмура нест,
Зоди роҳе барнамедорӣ аз ин манзил чаро?! *Соиб*

**РАБОҲ** *а.* رباح фоида, суд, манфиат.

Он яке дар киштӣ аз баҳри рабоҳ,
В-он яке бо фисқу дигар бо салоҳ. *Румӣ*

**РАБТ** *а.* ربط бастан, пайванд кардан; пайвастагӣ, бастагӣ алоқа, робита.

Дар он ҳолат Меҳралӣ хост мисраъҳои дарвоза бо ҳам рабт диҳад. *Бедил*

Баъзе бузургони шаҳр, ки бо Аҳмадхон рабте доштанд, восита шуда, сулҳ дар миён оварданд. *«Хизонаи омира»*

**РАБУДАГӢ** ربودگی ғорат; *маҷ.* дилбарӣ.

Лек медид аз ӯ рабудагие
В-андар он ҳар дамаш фузудагие. *Ҷомӣ*

**РАБУДАН** ربودن **1.** бо чобукдастӣ аз касе чизе гирифтан; чанг зада гирифтан.

Бонг барзад ба тунд шерон зуд
В-аз миёни ду шер тоҷ рабуд. *Низомӣ*

Шаробе деҳ, ки хоб аз ман рабояд,
Хумори мастиву шавқам фазояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** ҷалб кардан, ҷазб кардан, ба худ кашидан.

Овехта ба ҳар сари мӯ ҷони оламе
Зулфат, ки дар рабудани дилҳо диловар аст. *Шоҳин*

**дил рабудан** мафтун кардан, муҳаббати касеро ба худ ҷалб кардан.

Ба лутфи холу хат аз орифон рабудӣ дил,
Латифаҳои аҷаб зери дому донаи туст. *Ҳофиз*

**РАБУН** ربون пуле, ки пеш аз кор ба хизматчиён дода мешавад; бунак, байъона.

Эй харидор, ман туро ба ду чиз:
Ба тану ҷону меҳр дода рабун. *Рӯдакӣ*

Хасми ту дар разм ба мурдорхор
Дида рабун додаву дил музди кор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАБЪ** *а.* ربع манзил, манзилгоҳ, сарой; маҳалла, кӯй.

Рабъ аз дилам пурхун кунам, хоки даман гулгун кунам,
Атлолро Ҷайҳун кунам аз оби чашми хештан. *Муиззӣ*

Ҷуз ман, ки ба чирадастии табъ
Бастам талале зи нав дар ин рабъ. *Шоҳин*

**рабъу атлол** ҷойҳои истиқоматии обод ва ғайриободи қадимӣ.

Гӯяд хабару баён кунад ҳол,
Аз манзили ёру рабъу атлол. *Ҷомӣ*

**РАВ** رو равиш, рафтор.

Раҳи дуру таъҷилу тангии дав
Бимонданд аспони тозӣ зи рав. *Ҳотифӣ*

**рав кардан** равон кардан; тозондан.

Оҳуе дидам мода ва бача бо вай, аспро барангехтам ва нек рав кардам ва бача аз модар ҷудо монд ва ғамӣ шуд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**РАВАН** رون имтиҳон, озмоиш, таҷриба.

Кард бояд мар-маро в-ӯро раван,
Шер то тимор дорад хештан. *Рӯдакӣ*

**РАВАНДА** رونده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **рафтан**.

Чӣ чиз аст он раванда тираки хурд?
Чӣ чиз аст он паолак теғи буррон? *Рӯдакӣ*

Раванда ва хазанда дар он мусовианд ва мушорик. *Аҳмади Дониш*

**2.** раҳгузар, мусофир; *маҷ.* қаландар, дарвеш.

Тане чанд аз равандагон дар сӯҳбати ман буданд. *Саъдӣ*

**равандагони тариқат** аҳли тариқат; *киноя аз* сӯфиён.

Равандагони тариқат ба ним ҷав нахаранд
Қабои атласи он кас, ки аз ҳунар орист. *Ҳофиз*

**3.** нағз роҳ гарданда, тезрав, тундрав (оид ба чорпои саворӣ ва боркаш).

Раванда бора ҳам бар сар дарояд,
Буранда теғ ҳам кундӣ намояд. *Фахриддини Гургонӣ*

**тахти раванда** тахти равон, тахте, ки онро бардошта мебаранд.

Ба фирӯзрой шаҳи некбахт
Ба тахти раванда даромад зи тахт. *Низомӣ*

**РАВВОҚ** *а.* رواق пок, тоза, зулол, соф, холис (об, шароб).

Ҷуръае бар рӯи хубони литоф
То чӣ гуна бошад он раввоқу соф. *Румӣ*

**РАВЗА** *а.* روضه **1.** боғ, сабзазор.

Чунон нодир афтода бар равзае,
Ки бар лоҷувардӣ табақ байзае. *Саъдӣ*

Пое ба хоби равзаи сабру таҳаммулам,
Натвон ба теғ кард зи доман ҷудо маро. *Соиб*

**равзаи фирдавс** боғи биҳишт.

Гуле, к-аз равзаи фирдавс хезад,
Зи шарми рӯяшон бар хок резад. *Ҷомӣ*

Зоҳид ба ҳавои ҳарам аз кӯи ту шуд дур,
Худ кӯи ту дар равзаи фирдавс дарe дошт. *Шоҳӣ*

**2.** *маҷ.* мақбара, марқади одамони бузург; мазор.

...Иҷозат фармояд, то бар сари равзаи худованди худ мӯътакиф шавам. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ғунчаи хуррамӣ аз хоки Ҳилолӣ маталаб,
Ки сари равзаи ӯ ҷои гули хуррам нест. *Ҳилолӣ*

◇ **равзаи доруссалом** *киноя аз* биҳишт.

Дар айши нақд кӯш, ки чун обхӯр намонд,
Одам биҳишт равзаи доруссаломро. *Ҳофиз*

**равзаи дӯзахбор** *киноя аз* шамшери обдор; **равзаи моҳи муҳаррам** марсия; **равзаи ризвон** боғи биҳишт, ҷаннат.

Бӯстоне буд... ёдгоре аз равзаи ризвон. *Авфӣ*

**РАВЗАГОҲ** روضه‌گاه **1.** боғ, сабзазор, марғзор, гулистон.

Гарм бурун ҷастам аз он равзагоҳ,
Не хабарам аз сару не аз кулоҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* мақбара, қабр, гӯр, марқад.

Аз кӯҳ даромадӣ чу сайле (селе),
Рафтӣ сӯи равзагоҳи Лайлӣ. *Низомӣ*

**РАВЗАН||РАВЗАНА** روزن||روزنه **1.** сӯрохе дар девор ё дар шифти хона барои баромадани дуди оташдон ва даромадани рӯшноӣ.

Хонаро чаҳор равзан аст ба чаҳор гӯша ва бар равзане аз он тахтае обгина ниҳода, ки хона бад-он равшан аст. *Носири Хисрав*

Оташ аз хонаи ҳамсояи дарвеш махоҳ,
К-он чӣ бар равзани ӯ мегузарад, дуди дил аст. *Саъдӣ*

**равзани гулхан** сӯрохест барои баромадани дуд аз оташдон, бухорӣ ва гулхан; дудкаш, мӯрӣ.

Чу лола равзани гулхан бувад гиребонам,
Аз ин чӣ суд, ки дар боғ киштаанд маро. *Ваҳид*

**2.** сӯрох, шикоф, дарича.

Равзани уҷбу риё масдуд шуд,
То туро халқ аз назар мафқуд шуд. *Румӣ*

Равзани ҳар гӯш пур аз бонги руд,
Гунбади сар пур зи садои суруд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАВЗАРАНГ** روضه‌رنگ сабзранг, кабуд.

Субҳи зафар теғи ӯст ҳурвашу равзаранг,
Равзаи дӯзахасар ҳури забони уқоб. *Хоқонӣ*

**РАВИШ** روش **1.** рафтор, тарзи рафтор, ҳаракат.

Ба дорое, ки давронро равиш дод,
Ба маъбуде, ки ҷонро парвариш дод... *Низомӣ*

**2.** роҳ, тариқ, тарз.

Ту инро дурӯғу фасона мадон,
Ба як сон равиш дар замона мадон! *Фирдавсӣ*

**равиш додан** тарзи рафтор омӯхтан.

Фиребанда бозигаре чун парӣ,
Париро равиш дода дар дилбарӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАВИ(Й)Я||РАВИ(Й)ЯТ** *а.* رویه||رویت **1.** фикр, андеша дар коре, тадбир.

...то ба муддате андак андозаи раъю равийят ва дўстию шафаққати ў маълум гардонид. *«Калила ва Димна»*

**2.** тариқа, роҳ, тарз.

Устоде ба даст орад, ки ҳадси қавимаш дар илми рўъё равияти юсуфӣ дорад. *Авфӣ*

**РАВНАҚ** *а.* رونق **1.** сайқал, ҷило, обдорӣ; фурўғ, тобиш.

Расми ту равнақ диҳад расми бузургонро ҳаме
Ҳамчу ёқуте, ки ў равнақ диҳад ашбоҳро. *Муиззӣ*

**2.** тару тозагӣ, тароват, обу ранг.

Равшании талъати ту моҳ надорад,
Пеши ту гул равнақи гиёҳ надорад. *Ҳофиз*

Эй, бурда рухат равнақи гулҳову суманҳо,
Дорад даҳани танги ту дар ғунча суханҳо. *Ҷомӣ*

**3.** бузургӣ, ҳашамат, шукўҳ; тантана.

Пушти мо гарм аз ту буд, эй офтоб,
Равнақи ҳар қасру ганҷи ҳар хароб. *Румӣ*

**4.** *болоравӣ, пешрафт, инкишоф, тараққӣ.*

Равнақи кори мо кӣ хоҳад дод,
Гар ту рўзе ба мо напардозӣ. *Анварӣ*

Набошад равнақе дар аҳди мо комилъиёронро,
Ниҳон дар пардаи зангор гардиданд ҷавҳарҳо. *Сайидо*

...ва назми тамаддунро равнақ бувад. *Аҳмади Дониш*

***равнақи бозор костан*** *касод шудани бозор.*

Шабпара гар васли офтоб нахоҳад,
Равнақи бозори офтоб накоҳад. *Саъдӣ*

**равнақи** *чизеро* **шикастан** аҳамият ва эътибори чизеро кам кардан.

**РАВНАҚАНГЕЗ** رونق‌انگیز равнақбахш, дурахшу зебоидиҳанда; пешбаранда.

Ба ҳар ҷойгаҳ равнақангези кор,
Ба ҷуз дар шабистону ҷуз дар шикор. *Низомӣ*

**РАВНАҚГАРӢ** رونق گری ҷилодиҳӣ, дорои қобилияти равнақдиҳӣ будан; фурўғ, тобиш, дурахш.

Дар ин фасл аз оби равнақгарӣ
Шуда каҳрабо ғунчаи ҷаъфарӣ. *Туғро*

**РАВО** روا **1.** мумкин, ҷоиз; сазовор, муносиб.

Васиятнома бинависӣ, раво бувад. *Авфӣ*

**раво доштан** ҷоиз донистан; иҷозат додан.

Подшоҳе, к-ў раво дорад ситам бар зердаст,
Дўстдораш рўзи сахтӣ душмани зўровар аст. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* равнақъёфта, тараққикарда; **раво шудани бозор** равнақ ёфтани бозор, гармии бозор.

Ба озодмардӣ даре баркушод,
Ки бозори озодагон шуд раво. *Муиззӣ*

То гашт харидори ҳунар роҳи баландаш,
Бозори ҳунармандон якбора раво шуд. *Масъуди Саъд*

**3.** роиҷ, маъмул, дар бозор қабул шаванда (дар бораи пул).

Бад-он таърих дар дасти мардумон сими Хоразм раво нашуда буд ва мардумон он сим ба нохушдилӣ гирифтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**раво будан** ҷорӣ будан, ҳукму эътибор доштан.

Чу сӣ соле ба гетӣ подшо буд,
Ки фармонаш ба ҳар ҷое раво буд. *Масъуди Марвазӣ*

**раво шудани ҳоҷат (ё таманно)** ба ҷо оварда шудани талаб ва илтимос.

Ин дам талаб, ки роҳат аз ин дам шавад падид,
Ин ҷо талаб, ки ҳоҷат аз ин ҷо шавад раво. *Соиб*

**РАВОЕҲ** *а.* روایح *ҷ.* **роиҳа.**

Даст бар даҳон мениҳад, то равоеҳи даҳон ба машоми ў нарасад. *Авфӣ*

**РАВОКОМ** رواکام касе, ки ба муродаш расидааст; одами некбахт, комьёб.

Равоком омадӣ ё норавоком, —
Аз ин ҳар ду кадомин барниҳам ном? *Фахриддини Гургонӣ*

**РАВОН I** روان **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **рафтан;**

**2.** ҷорӣ; ҳаракаткунанда, раванда, сайёр.

Ҳам дар он ҳафта якеро дидам аз эшон бар бодпое савор равон ва ғуломе чанд аз пай давон. *Саъдӣ*

Хуи меравад зи чашмам, он бахт ку, ки бинам
Сарве нишаста бар лаб ин чашмаи равонро. *Ҷомӣ*

Мисриён ўро китобхонаи равон мегуфтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**равон гаштан (ё шудан)** а) рафтан, раҳсипор шудан.

Равон гашта бар гўшаи боргоҳ
Хироманда сарве чу тобанда моҳ. *Хоҷу*

б) ҷорӣ шудан.

Монанди об дар гулу райҳон равон шудем,
То аз замини ташнаи мо бардамад гиёҳ. *Шамси Табрезӣ*

**равон кардан** ҳаракат додан, роҳӣ кардан; фиристодан; ирсол доштан.

Мудаббирони умури фалак зи роҳи Хутан
Ба тирагӣ зи Ҳабаш лашкаре равон карданд. *Убайди Зоконӣ*

**равон шудан** *ниг.* **равон гаштан; 3.** *маҷ.* иҷрошаванда.

Дар ин нуктае ҳаст, гар бишнавӣ,
Ки ҳукмат равон боду давлат қавӣ. *Саъдӣ*

**равон доштани ҳукм** ҷорӣ кардани ҳукм, ба амал овардани ҳукм.

Биҳоҳ ҷону дили бандаву равон бистон,
Ки ҳукм бар сари озодагон равон дорӣ. *Ҳофиз*

**4.** тез, зуд, дарҳол, фавран.

Зи ханҷаркашӣ ғамзааш ғам мадор,
Равон ҷон ба ҷондори лаълаш сипор. *Хоҷу*

Биё, соқиё, май равонтар бидеҳ,
Сабук бошу ҷоми гаронтар бидеҳ. *Ҷомӣ*

**5.** сабукрав, тезгард, сареуссайр, хушрафтор.

Кӣ харад баҳри худ харе раҳвор?
Хар магў — астари ҷавону равон. *Ҷомӣ*

**6.** лоиқ, шоиста, муносиб; раво, ҷоиз.

Он чӣ, ки бар худ написандӣ равон,
Бар дигаре ҳам написанд, ар тавон. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **равон доштани (ё сохтани) абҷад** аз ёд кардан, аз *бар кардан ва аз худ намудани хат.*

**РАВОН II** روان ҷон, рўҳ.

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. *Фирдавсӣ*

Эй рафиқи меҳрубон ва эй роҳати равон, маро сафари зарурӣ пеш омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **равон гусалидан** *кинояи аз* мурдан.

Вақте ки кам шавад зи сари саркашон хирад,
Рӯзе ки бигсалад зи тани баддилон равон ...
*Заҳири Форьёбӣ*

**равон таманно кардан** *кинояи аз* ҷон талабидан, аз касе фидо кардани ҷони худро талаб намудан.

Гар аз рои ту баргардам, бахилу ноҷавонмардам,
Равон аз ман таманно кун, ки фармонат равон бошад.
*Саъдӣ*

**РАВОНБАХШ** روانبخش 1. ҷонбахш, зиндагибахш, руҳафзо.

Хун шуд дилам аз ҳасрати он лаъли равонбахш,
Эй дурҷи муҳаббат, ба ҳамон мӯҳру нишон бош!
*Ҳофиз*

...Агарчи равонбахшу ҷонпарвар аст,
Дар ашъори нав лаззати дигар аст. *Ҷомӣ*

2. зиндакунанда (лақаби худо).

**РАВОН(И)ДАН** رواندن||روانیدن фиристодан, роҳӣ кардан, равона кардан, ирсол доштан.

Ин ду гурӯҳро дар муҳосираи қалъа аз ду ҷониб равонем. *«Шоҳномаи Фарғона»*

**РАВОНОМЕЗ** روانآمیز рӯҳафзо, ҷонбахш.

Яъне аз ҷидди ӯст ҷоновез,
Ҳазлаш аз сеҳр шуд равономез. *Саноӣ*

**РАВОНОСО(Й)** روانآسا(ی) осоишдиҳандаи ҷон, роҳатбахш.

Агарчи шоири усто равоносо сухан гӯяд,
Ҷуз андар мидҳати ӯ он суханҳо беравон бошад.
*Фаррухӣ*

Обид ба шаҳр даромад ва бӯстонсарои хоси малик бад-ӯ пардохтанд, — мақоме дилкушой ва равоносой чун биҳишт. *Саъдӣ*

**РАВОНПАРВАР** روانپرور ҷонпарвар, зиндагибахш, фараҳовар, дилкушо.

Равонпарвар анфоси анбарфишон,
Зи гулзори фирдавс додӣ нишон. *Хоҷу*

**РАВОНПАРДОЗ** روانپرداز он ки ҷони худро фидо мекунад, ҷон фидокунанда.

Бӯсаи ошиқи равонпардоз
Даҳанашро ба ханда ёбад боз. *Саноӣ*

**РАВОНХОҲ** روانخواه гадо, садақаталаб, соил.

Падар гуфт: Яке равонхоҳ буд, ...
Ҳаме дар ба дар хушкнон боз ҷуст.
*Абӯшакури Балхӣ*

Дар он кӯй пире равонхоҳ буд,
Ки дасташ зи ҳар ком кӯтоҳ буд. *Огоҳӣ*

**РАВОНӢ** روانی 1. ҷоришавандагӣ, иҷрошавандагӣ, ба амал оянда будан.

Ҳаст фармонт бар замона равон,
Доимаш ҳамчунин равонӣ бод. *Анварӣ*

2. фавран, дарҳол.

Барфавр шаҳзода Ҷӯшкоб бирасид ва равонӣ ба борғоҳ даррафт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

3. салосат, салисӣ, мавзунӣ.

Дурушттхӯӣ мапиндарияш, ки назди таамmул
Мубарҳан аст зи ҳар сактае равонии Савдо. *Савдо*

**РАВОРАВ** رواروو 1. ба таври анбӯҳ ва ғалаён ба ҷое равона шудан, ба роҳ даромадан.

Чу фармон ба фармонпазирон расид,
Хурӯши раворав ба кайвон расид. *Ҳотифӣ*

2. бо шитоб, аз паи касе бо шитоб рафтан.

Раворав даромад ба даргоҳи Сом
Маҳи бонувон хондандаш ба ном. *Фирдавсӣ*

**РАВОРАВЗАН** راوروزن касе, ки шайпур ё карной менавозад, карнайзан, карнайчӣ.

Раворавзанон нои заррин заданд,
Саропарда бар пушти Парвин заданд. *Низомӣ*

**РАВОТИБ** *а.* رواتب *ҷ.* **ротиба.**

Ҷавҳариро ташриф дод ва дар равотиби ӯ дарафзуд. *Авфӣ*

**РАВОФИЗ** *а.* روافض *ҷ.* **рофизӣ.**

Яке аз равофизро дидам, ки собиқ дар рафз ғулувви тамом дошт. *Аҳмади Дониш*

Алиқулӣ далоили ақлӣ бад-он ҷоҳилони гумроҳ ва равофизи бероҳ хонд. *«Фатҳнома»*

Занони равофиз аз хонаҳо баромаданд ...
*«Хизонаи омира»*

**РАВОЙ** روای 1. равнақ, ривоҷ; *муқобили* **касодӣ.**

Аз куҷо хост ин равоии ҷаҳл,
Аз чӣ афтод ин касоди ҳунар? *Заҳири Форьёбӣ*

2. сазоворӣ, шоистагӣ.

Надорад саркашӣ он ҷо равой,
Ба коре н-ояд он ҷо подшой. *Убайди Зоконӣ*

**РАВОҚ||РИВОҚ** *а.* رواق 1. пешайвон, ки ба шакли меҳроб дар пешгоҳи биноҳои муаззам месозанд.

Аз ин работи дудар чун зарурат аст раҳил,
Равоқу тоқи маишат чи сарбаланду чи паст! *Ҳофиз*

2. гунбаз.

Дари хонаҳоро сияҳ кард пок,
Зи коху равоқаш баровард хок. *Фирдавсӣ*

... Ва равоқест бар ҷониби машриқ, қабри Юшаъ ибни Нун дар он ҷост. *Носири Хисрав*

◇ **равоқи бесутун** *кинояи аз* осмон; **(ин) равоқи забарҷад** *кинояи аз* осмон.

Бар ин равоқи забарҷад навиштаанд ба зар,
Ки ҷуз накӯии аҳли карам нахоҳад монд. *Ҳофиз*

**равоқи манзари чашм** мардумаки чашм.

Равоқи манзари чашми ман ошёнаи туст,
Карам намову фуруд о, ки хона хонаи туст.
*Ҳофиз*

**(ин) равоқи муқарнас** *кинояи аз* осмон.

Эй кош, ин равоқи муқарнас шавад хароб!
Тӯфон кунад чу чашми ман аз чашмасор об! *Савдо*

**равоқи симгун** *кинояи аз* осмон.

**РАВОҲ** *а.* رواح бегоҳӣ, шом, аввали шаб.

Ҳар ду лашкар ... аз сабоҳ то наздики равоҳ ... ба кори худ машғул буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Хатат нишони равоҳу рухат мисоли сабоҳ,
Ба ёди ин ду маҳам фориғ аз равоҳу сабоҳ. *Шоҳин*

**РАВОҲИЛ** *а.* رواحل *ҷ.* **роҳила.**

Нигаҳ кардам ба гирди корвонгоҳ,
Ба ҷои хаймаву ҷои равоҳил. *Заҳири Форьёбӣ*

Дуздон ва муфсидони Дакан ... равоҳил ва қавофилро мезаданд. «*Таърихи Фаришта*»

**РАВС** *а.* روث саргин, наҷосат, пасафканда.

... Фармуд, то Масҷидулҳаромро аз равс ва хун пок гардониданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**РАВШАН‖РӮШАН** روشن **1.** нуронӣ, дурахшон, тобон; *муқобили* **торик** I.

Дониш андар дил чароғи равшан аст,
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст. *Рӯдакӣ*

**2.** ошкор, возеҳ, сареҳ, маълум.

Ҳоҳӣ, ки равшанат шавад аҳволи сирри ишқ,
Аз шамъ пурс қисса, зи боди сабо мапурс! *Ҳофиз*

**равшан кардан** а) афрӯхтан, тобон кардан.

Аз шуъълаҳои оҳ маро хона равшан аст,
Равшан макун чароғ, ки ин хона равшан аст. *Махфӣ*

б) ошкор кардан, сареҳ кардан, возеҳ кардан.

Дар баёнаш достоне мезанам,
Ҳоли махфӣ бар ту равшан мекунам. *Румӣ*

**равшан шудан** возеҳ шудан, ошкор шудан.

Ҳеҷ равшан нашуд аз ҳастии мо ғайри ҳиҷоб,
Шахс тасвири ҳамин оинаи урьён дошт. *Бедил*

**3.** *маҷ.* холӣ аз ғубори тирагӣ ва андӯҳ, беғам, беларво; пок, тоза.

Дилат равшану вақт маҷмӯъ бод,
Қадам собиту поя марфӯъ бод! *Саъдӣ*

**4.** соф, бедурд, мураввақ.

Набиди равшану дидори хубу рӯи латиф
Агар гарон буд, зи ман ҳамеша арзон буд. *Рӯдакӣ*

Гузаштаему гузаштему омадему шудем,
Ту шод зию бикун нӯш бодаи равшан. *Амъақ*

**равшан гулоб** *кинояаз* май, шароб, май соф.

Ҳама зарру пирӯза буд ҷомашон,
Ба равшан гулоб андар ошомашон. *Фирдавсӣ*

◇ **равшанони фалак** *кинояаз* ситораҳо.

Аё шаҳе, ки ба ҳар лаҳза равшанони фалак
Ниҳанд пеши ту бар хоки тира пешонӣ. *Заҳири Форьёбӣ*

**равшан кардани дил** *кинояаз* хабардор кардан, бодониш бой кардани хотир; **чашм равшан шудан** (*ё* **будан**) а) *кинояаз* хурсанд шудан, хушҳол шудан.

Ба некӣ шавад чашм равшан туро,
Зи ҳар бад бувад нек ҷавшан туро. *Абӯшакури Балхӣ*

Ду чашмат ба фарзанд равшан бувад,
Агарчанд фарзанд душман бувад. *Абӯшакури Балхӣ*

б) иборан табрикӣ буда, ба муносибати ягон ҳодисаи хурсандиовар, мас. аз сафар баргаштани одами наздики касе ё таваллуди фарзанд гуфта мешавад.

**РАВШАНБАСАР** روشن بصر одами доно, хирадманд, зирак, тезфаҳм.

Хирадро ту равшанбасар кардай,
Чароғи ҳидоят ту бар кардай. *Низомӣ*

**РАВШАНБИН** روشن بین касе, ки биной ва фаҳму дарки хубе дорад.

Ҳар ғуборе, к-аз суми аспаш ба гардун баршавад,
Давлат онро тӯтиёи чашми равшанбин кунад. *Муиззӣ*

**РАВШАНГАР‖РӮШАНГАР** روشنگر афрӯзанда, тобонкунанда; *маҷ.* сайқалдиҳанда, ҷилодиҳанда.

Фикрҳои насри ӯ қувватдиҳи пушти ҳунар,
Нуктаҳои назми ӯ равшангари теғи зако. *Ҷомӣ*

Дар ин аҳд аз ривоҷи тирарӯзӣ
Кас оина ба равшангар наёрад. *Абӯтолиби Калим*

**РАВШАНГУҲАР** روشن گهر асилзода; поктинат.

Яке пурсид аз он гумкардафарзанд,
Ки эй равшангуҳар, пири хирадманд.
Зи Мисраш бӯи пероҳан шунидӣ,
Чаро дар ҷоҳи Канъонаш надидӣ? *Саъдӣ*

**РАВШАНДИЛ** روشن دل **1.** покдил, он кӣ дилаш аз олоиш ғараз ва кудурат соф аст.

Ба ту шамъи равшандилон зинда бод,
Бар офоқ нури ту тобанда бод! *Ҷомӣ*

**2.** дилогоҳ, бомаърифат, доно, ориф.

Равшандиле бар ин суханон баргузорад ва ӯро футӯхе ҳосил шавад. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**РАВШАНДИМОҒ** روشن دماغ соҳиби фикри саҳеҳ ва тадбири дуруст.

Ҳамедун дар ин чашми равшандимоғ
Абӯбакр шамъ асту Усмон — чароғ. *Низомӣ*

**РАВШАНЗАМИР** روشن ضمیر покдил; равшанфикр, доно.

Бихандид деҳқони равшанзамир,
Ки пас ҳақ ба дасти ман аст, эй амир. *Саъдӣ*

Ҳикояти пири равшанзамир бар ин ҳол гувоҳест. *Аҳмади Дониш*

**РАВШАННАФАС** روشن نفس покнафас; *маҷ.* адолатпеша.

Дар айёми султони равшаннафас
Набинад дигар фитна бедор кас. *Саъдӣ*

Равшаннафасон шаҳпари беболу паронанд,
Хуршеди фалаксайр ба болу пари субҳ аст. *Соиб*

**РАВШАННИҲОД** روشن نهاد соҳиби сиришт ва табиати нек; *маҷ.* одами амин, покдил, хайрандеш.

**РАВШАНРАВОН** روشن روان софдил, поктинат; доно, хушьёр.

Саворон бирафтанд ҳар сӯ давон,
Ҳамон паҳлавонони равшанравон. *Фирдавсӣ*

**РАВШАНРОЙ** روشن رای он кӣ фикри дурусту равшан дорад; мутафаккир.

Дил, ки оинаи шоҳист, ғуборе дорад,
Аз худо металабам сӯҳбати равшанрое. *Ҳофиз*

**РАВШАНТОБ** روشن تاب дурахшон, тобанда.

Чу баҳри жарфи сипеҳру чу лангаре заррин
Фитода дар буни баҳр офтоби равшантоб. *Муиззӣ*

**РАВШАНӢ** روشنی нур, дурахшонӣ, тобиш, зиё.

Шаб ёди рухат дар дили вайроншуда раҳ дошт,
Вайронаи мо равшанӣ аз партави маҳ дошт. *Ҷомӣ*

**равшанӣ ёфтан** нур гирифтан, мунаввар шудан.

Ин лаҳза, ки ахтарам ҳаметофт,
Чашмам зи рухи ту равшанӣ ёфт. *Шоҳин*

**РАВШАНҚИЁС** روشن‌قیاس бофаросат, дуруст муҳокимакунанда, соҳиби тадбири дуруст.

Накӯсираташ диду равшанқиёс,
Сухансанҷу миқдори мардумшинос. *Саъдӣ*

Басо муҳандиси равшанқиёсу олификр,
Ки ҳукми фитраташон гашта бар фалак ҷорӣ.
*Бедил*

**РАВШАНҶАБИН** روشن‌جبین зебо, хушрӯ, кушодарӯй; *маҷ.* хандонрӯ, хушхӯ.

Мекашам аз тирарӯён дурдеву дард ончунон,
К-аз кафи равшанҷабинон бодаи равшан кашем.
*Ҷомӣ*

**РАВҒАН** روغن моеест равон ва ё ғафс, дар об ҳал нашаванда, ки аз ҳайвонот ва наботот ҳосил мешавад.

Бад-ӯ гуфт: Дар шир равған намонд,
Шубонро бихоҳам ман аз дашт ронд. *Фирдавсӣ*

Ва харворҳо равған ва сирка сарф шуд, то санг нармтар гардид. *«Таърихи Наршахӣ»*

**равғани зайт** равғани зайтун; **равғани мисрӣ** равғани баласон; **равғани сутур** равғани ҳайвонӣ; ◇ **равғани мағз** ақл, тадбир, хирад; **равғани қоз молидан** *кинoя аз* тамаллуқ, хушомад ва чоплусӣ кардан, фиреб додан.

Басе молид он парвонаи роз
Бар он шаҳбози ваҳшӣ равғани қоз. *Нозим*

**равған аз хок (ё рег, санг) кашидан (ё гирифтан)** *кинoя аз* кори муҳол ва номумкин кардан, кори аз ҳад зиёд мушкил кардан.

Равған аз рег макаш, лаб ба тамаъ чарб макун,
Сина бар теғ бинеҳ, об зи Уммон маталаб. *Соиб*

**равған ба рег рехтан** *кинoя аз* кори беҳуда ва абас кардан.

Аз ин насиҳати беҳуда, эй фақеҳ, туро
Чӣ ҳосил аст, ки равған ба рег мерезӣ! *Низорӣ*

**равған бар оташ задан** *кинoя аз* тез кардан, ангезондан, мас. ҳирс, ғазаб, тамаъро.

Пирзан ҳар чӣ менамуд гурез,
Равғане мезадаш бар оташи тез. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАВҒАНЗАБОНӢ** روغن‌زبانی чарбзабонӣ, нармгуфторӣ, хушгапӣ, хушомадгӯӣ; ◇ **ба равғанзабонӣ мум (бар)афрӯхтан** *кинoя аз* суханҳои мулоим ва форам гуфтан, ширинзабонӣ ба кор бурдан.

Ниюшанда аз гармии шоҳи Рум
Ба равғанзабонӣ барафрӯхт мум. *Низомӣ*

**РАВӢ** I *а.* روی *адш.* ҳарфи охирини решаги калимае, ки дар қофия нигоҳ доштани он ҳатмист. Дар мисоли зерин ҳарфи **к** дар калимаҳои **хок** ва **бок** равӣ мебошад.

Чун модари ман ба зери хок аст,
Гар хок ба сар кунам, чӣ бок аст?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАВӢ** II *а.* روی зиёд, фаровон, сероб.

Сӯи дашт аз дашт нукта бишнавӣ,
Сӯи моғ ой, шавад нахлат равӣ. *Румӣ*

**РАВҲ** *а.* روح хушӣ, шодӣ, хурсандӣ, осоиш.

Чӣ роҳатҳо ва равҳҳо, ки аз сӯҳбати вай ба ман расид... *Ҷомӣ*

**РАВҲАНАТ** *а.* روحنت хубӣ, хуррамӣ, шодӣ, хурсандӣ.

Ғайри ҷустиву кашиву равҳанат,
Ҳақ мар-ӯро дода буд нодир сифат. *Румӣ*

**РАГ** رگ маҷрои лӯламонанд дар ҷасад, ки хун ва моддаҳои дигари моеъ аз он мегузарад.

Сипаҳбуд Сиёвушро хонду гуфт,
Ки хуни рагу меҳр натвон нуҳуфт. *Фирдавсӣ*

Туро шаҳвату ҳирсу кину ҳасад
Чу хун дар рагонанду ҷон дар ҷасад. *Саъдӣ*

Дар тан чу раги ҳаёт бигсаст,
Аз ҳила гиреҳ куҷо тавон баст?! *Хисрави Деҳлавӣ*

**раги ғафлат** раги хоб.

Мехалад аз ништар афзун раги ғафлат ба дил,
Набзи огоҳӣ ба ин хоби гарон биспурдаем.
*«Баҳори Аҷам»*

**раги қифол** рагест дар бозу, ки барои муолиҷаи беморихои сар ва гулӯ ба он ништар зада хун мегиранд.

Баҳри дин, бар сафеҳ рой мазан,
Раги қифол баҳри пой мазан! *Саноӣ*

**раги ҷон** шарьён, шоҳраг, ҳаблулварид.

Чун кори дилам зи зулфи ӯ монд гиреҳ,
Бар ҳар раги ҷон сад орзу монд гиреҳ. *Рӯдакӣ*

**рагу пай** рагҳои хун ва торҳои асаб; *маҷ.* вуҷуд, ҳастӣ.

То дар тани туст устухону рагу пай,
Аз хонаи тақдир манеҳ берун пай.
Гардан манеҳ, ар хасм бувад Рустами Зол,
Миннат макаш, ар дӯст бувад Ҳотами Тай. *Хайём*

Лаззати ишқ фурӯ рафт маро дар рагу пай,
Ишқ мегӯяму ҷон медиҳам аз лаззати вай. *Ҷомӣ*

**раг задан** ништар задан, хун гирифтан аз раг.

Агар зананд рагаш, бохабар намегардад
Касе, ки гардиши чашми ту кард бехабараш. *Соиб*

**раг кушодан** *ниг.* **раг задан.**

Гар кушоянд раги ҷавҳар, нагардад бохабар,
Баски бар рухсори ӯ оина ҳайрон гаштааст. *Соиб*

◇ **раги гардан** *кинoя аз* ғурур ва саркашӣ, даъвои бо лоф; **раги гардан нарм кардан** тарки саркашӣ кардан, нарму мулоим шудан.

Нарм кун, нарм раги гардани худро, зинҳор,
То сари хеш ба болини синон нагзорӣ. *Соиб*

**раги рустанӣ** *кинoя аз* решаҳо.

Раги рустанӣ дар замин гашт сахт,
Ба рақс омада баргҳои дарахт. *Низомӣ*

**раги сина** *кинoя аз* дил.

Ба ҳар ҷо занад соқии айшкеш
Зи мижгони худ бар раги сина неш. *Бедил*

**раги танбӯр** тори танбӯр.

Ҳар сабукдасте наёрад нағма аз мо вокашид,
Нохуни шер аст мизроби раги танбӯри мо. *Соиб*

**раги ток** навдаи ток.

Ба ранги раги ток аз Қаҳкашон
Зи Парвин шуда хӯшаи зар аён. *Бедил*

**рагу пуст** тамоми вуҷуд, организм.

Эй дар дили ман рафта чу ҷон дар рагу пуст,
Ҳар-ч он ба сарам ояд аз дӯст, накӯст. *Саъдӣ*

**раг фушурдан** *киноя аз* таранг кардани тори соз; навохтани соз.

Мутрибо, чангро бикаш ба канор,
Раги ин хушкмағзро бифишор! *Соиб*

**раг хуфтан** суст шудан; сард шудан, дилхунук шудан.

Чу маънои хайр ин ҳикоят бигуфт,
Зи ғайрат ҷавонмардро раг нахуфт. *Саъдӣ*

**раги бисмил хоридан** *киноя аз* расидани аҷал; боиси марг ё куштори худ шудан.

Мурғ чун бар дому бар чина тамаъ афканад,
Бахти бад он гаҳ бихорадаш раги бисмил.
*Носири Хисрав*

**раги ҷон гуселидан (ё буридан)** мурондан, куштан.

Гӯӣ раги ҷон мегуселад захмаи носозаш,
Нохуштар аз овозаи марги падар овозаш. *Саъдӣ*

**РАГЗАН** رگزن ҳаҷҷом, хунгир, ҷарроҳ.

Дуруштию нармӣ ба ҳам-дар беҳ аст,
Чу рагзан, ки ҷарроҳу марҳамнеҳ аст. *Саъдӣ*

**РАД I** رد **1.** доно, донишманд, хирадманд, бихрад, оқил.

Яке анҷуман сохт бо бихрадон,
Ҳушевору корозмуда радон. *Фирдавсӣ*

**2.** шуҷоъ, далер, диловар, паҳлавон.

Туро бод ҷовид тахти радон,
Ҳамон тоҷу ҳам фарраи мӯбадон. *Фирдавсӣ*

**РАД II||РАДД** *а.* رد қабул накардан; гардонидан.

Ваҳ, ки гар мурда боз гардидӣ
Ба миёни қабилаву пайванд,
Радди мерос сахттар будӣ
Ворисонро зи марги хешованд. *Саъдӣ*

**радду қабул** инкор ва қабул.

Худ ту донӣ, аз ту шуд радду қабул,
Ман чӣ гӯям пеши ту ҳарфи фузул. *Румӣ*

**рад кардан** гардондан, қабул накардан.

Фармони халифаро рад натавонист кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Раис бадоеи онҳоро рад накунад. *Аҳмади Дониш*

◇ **радди по** изи по, нишонаи ҷои пой ба рӯи хок ё чизи дигар.

Радди поҳо то лаби дарьё бувад. *Зарбулмасал*

**радду бадал** баҳсу ҷадал, мубоҳаса ва мунозира.

Баъд аз радду бадали бисьёр раъйҳо бар он қарор гирифт, ки пешдастӣ намуда Чингизхонро бояд кушт. *«Таърихи Фаришта»*

**дасти рад ба(р) рӯи** *чизе* **задан** *киноя аз* дур кардани чизе, ба чизе роҳ надодан.

Мазан бар рӯи корам дасти радро,
Ки хоҳам куштан аз дасти ту худро. *Ҷомӣ*

**РАДА** رده саф, қатор, раста.

Рада баркашида сипоҳаш ду мил,
Ба дасти чапаш ҳафтсад жанда пил. *Фирдавсӣ*

Сарв самоте кашид бар ду лаби ҷӯйбор,
Чун ду рада чатри сабз дар ду сафи корзор.
*Манучеҳрӣ*

**РАДД** *а.* رد *ниг.* **рад** II.

**РАДДИЯ I** *а.* رديه паст, нописанд, фурӯмоя, ганда.

Ва шавқи фосид ва майли табоҳ монанди шаҳватҳои раддия, ки дар табоеи беморон бошад, бо он иҷобат шавад. *Насириддини Тӯсӣ*

**РАДДИЯ II** *а.* رديه *адш.* шеъре, ки шоир дар ҷавоби асари муддаиёнае барои ботил кардани он ба тариқи мухолифат ва эътироз менависад.

**РАДИФ** *а.* رديف **1.** ду ё як чанд чиз, ки дар паҳлуи ҳам ё паси ҳам воқеъ шудаанд; ҳамсаф, ҳамсафар.

Сикандархони турк аз беақлӣ ... Низомшоҳро хоҳу маҳоҳ радифи худ сохта, аз маърака берун бурд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** касе ки ба якҷасп ё хар аз паси ҷилавдор савор бошад.

Пас зан сурати воқеаро ба ангушт бар замин навишт, пас он мард ӯро ба радифи худ нишонда бурд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**3.** *адш.* калима ё иборае, ки дар шеър дар охири мисраъҳо баъд аз қофия такрор мешавад ва қисми дигари ҷудонашавандаи он мебошад.

Дареғо, ки бигзашт умри шариф
Ба ҷамъи қавофию фикри радиф. *Ҷомӣ*

**РАДОАТ** *а.* رداءت бадӣ, пастсифатӣ.

Дар шаҳри Қароқурум камонгаре буд, ки камонҳои ӯро аз ғояти радоат намехариданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**РАЁСАТ||РИЁСАТ** *а.* رياست раисӣ, сардорӣ, меҳтарӣ, садорат.

Пас маслаҳат он мебинам, ки мулки қаноатро ҳиросат кунӣ ва тарки раёсат гӯӣ. *Саъдӣ*

Қадом хулқ монеъ ва возеи раёсат аст? *Авфӣ*

Риёсат бе сиёсат натавон кард. *Зарбулмасал*

**РАЁҲИН||РИЁҲИН** *а.* رياحين *ҷ.* **райҳон** 1.

Ба марғзоре расид, ба анвои раёҳин ороста.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳама атроф дарахтони баландшох мӯхтавӣ бар гулу раёҳин ва ёсуман ва обҳои ҷорӣ.
*Аҳмади Дониш*

**РАЖА** رژه **1.** ресмон, танобе, ки бинокорон барои рост гирифтани девор ба кор мебаранд, ресмони шоқул; **2.** торе, ки либоси шусташударо барои хушконидан меовезанд.

Ҷома барафганд дар ража, чу даромад,
Пас ба тамошои боғ зи шаҷар омад.
*«Луғати фурс»*

**РАЖД** رژد бисьёрхӯр, пурхӯр; ҳарис дар ҳама чиз.

Зи дидор хезад ҳазор орзӯй,
Зи чашм аст, гӯянд, ражди гулӯй.
*Абӯшакури Балхӣ*

**РАЗ** رز ток, дарахти ангур; ангур.

На пайваста раз хӯшаи тар диҳад,
Гаҳе барг резад, гаҳе бар диҳад. *Саъдӣ*

**РАЗБОН** رزبان боғбон, боғбони токзор.

Биёр аз он чӣ, ба кирдори дида буд нахуст,
Равони равшан биситад ба қаҳр аз ӯ разбон.
*Абӯшакури Балхӣ*

Разбон гуфт: Чӣ раъй асту чӣ тадбир ҳаме,
Модар ин бачагонро надиҳад шир ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**РАЗЕЪ** *a.* رضيع 1. ширхор.

Пас расулаш гуфт, к-эй тифли разеъ,
Чист номат бозгўю шав мутеъ. *Румӣ*

Қасе, ки мезанад аз шикваи фалак ташнеъ,
Тамизи ақл надорад чу кўдакони разеъ.
*Заҳири Форьёбӣ*

2. ҳамшир.

Шав ба амри ҳақ ба ҷону дил мўтеъ,
То ба шири лутфи ў боши разеъ. *Румӣ*

**РАЗЗОЗ** *a.* رزاز биринҷфурўш.

**РАЗЗОҚ** *a.* رزاق ризқдиҳанда, рўзидиҳанда; яке аз номҳои худо.

Қасби деҳқонӣ аз чӣ диди шок,
Эй сазовори хилъати раззоқ! *Бедил*

**РАЗИДАН** رزیدن ранг кардан, ранг задан.

Ҳар он кас, ки ҷонаш ба оҳан газам,
Басе ҷомаро дар сикоҳан разам. *Низомӣ*

Бад-ў дод он ҷома, к-эй ранграз,
Ту инро ба ранги рухи ман бираз.
*Рашидии Самарқандӣ*

**РАЗИЛ** *a.* رذیل паст, фурўмоя, қабеҳ, нокас.

Амрози нафсонӣ, ки иборати он ахлоқи разил аст, ба ҳузури табиб мўҳтоҷтар аст. *Авфӣ*

**РАЗИЛАТ** *a.* رذیلت пастӣ, фурўмоягӣ, қабоҳат, нокасӣ.

**РАЗИН** *a.* رزین маҳкам, устувор, боэътибор.

Хуршеди нургустару мифтоҳи давлат аст
Рои разину хотири мушкилкушои ту.
*Убайди Зоконӣ*

Чунон бояд, ки дар ҳама абвоб ақли хурдабин ва рои разин муқтадо ва пешво созӣ.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**РАЗМ** رزم ҷанг, набард, пайкор, ҷидол.

Нигаҳдори он марзи Хоразм бош,
Ҳамеша камарбастаи разм бош! *Фирдавсӣ*

Бе он ду пил ... ҳангоми разм маъракаи мухолифонро чӣ сон барҳам занам? *«Анвори Суҳайлӣ»*

◊ **разм барангехтан** *киноя аз* сар кардани ҷанг.

Барангехт разме чу боранда меғ,
Тагарғаш зи пайкону борон зи теғ. *Низомӣ*

**разм овардан** дарафтодан, ҷангидан.

Гар эдун, ки разм оварам бо сипоҳ,
Ҷаҳонро кунам, пеши чашмаш сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**разм рондан** *киноя аз* ҷанг кардан.

Чу разм рондӣ ба коми хештан якчанд
Ба базм низ тараб ҷўю коми хеш бирон. *Муиззӣ*

**разм соз кардан** *киноя аз* тайёрӣ дидан ба ҷанг.

Ба манзилгаҳи хеш гаштанд боз
Ба разми дигаррўза карданд соз. *Низомӣ*

**РАЗМА** *a.* رزمه буқча, баста, асбобу абзори дар буқча басташуда.

Яке дебо фурў резад ба разма,
Яке динор барсанҷад ба каппон. *Унсурӣ*

Сад размаи бори фасл баста,
Як муштариям на пеши дуккон. *Хоқонӣ*

**РАЗМАФКАН** رزم‌افکن *киноя аз* марди ҷангӣ, мубориз, ҷанговар.

Писанд омадаш, гуфт инак сипоҳ,
Саворони размафкану кинахоҳ. *Фирдавсӣ*

**РАЗМГОҲ||РАЗМГАҲ** رزمگاه||رزمگه майдони ҷанг, майдони набард.

Биё, то набарди далерон кунем,
Дар ин размгаҳ ҷанги шерон кунем. *Фирдавсӣ*

Рўзе, ки аз хурўши далерони размгоҳ
Дарьё ба ҷўш ояду гардун ба зинҳор ...
*Убайди Зоконӣ*

**РАЗМДИДА** رزم‌دیده он кӣ дар ҷангҳо озмуда шудааст, ҷанговар.

Зи оҳангарон Қоваи пурҳунар,
Ба пешаш яке размдида писар. *Фирдавсӣ*

**РАЗМЗАН** رزم‌زن *ниг.* **размафкан.**

Қорапи размзан Салмро дар доми исор ... гирифтор кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Сафдаре, размзане, қалъакушо, мулкситон
Мундарис қиссаи ўро ба навӣ кард эҳьё.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

**РАЗМОЗМО(Й)** رزم‌آزما(ی) ҷанговари пуртаҷриба, ҷангозмуда, баҳодур.

Лашкари размозмои оҳанхой ба дафъи Туғралбек фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Фитода ба як ҷо ду размозмой,
Ба ҷо ҳар ду рафта ҳам аз ҷой — ҷой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАЗМСОЗ** رزمساز ҷанговар, далер, ҷангҷў, ҷангозмуда.

Аё хуршеди солорони гетӣ,
Савори размсозу гурди настўҳ! *Рўдакӣ*

Зи пешингаҳон то намози дигар
Ба майдон нашуд размсози дигар. *Низомӣ*

**РАЗМСЎЗ** رزمسوز саркунандаи ҷанг, он кӣ ҷангро оташ медиҳад, ҷангафрўз.

В-аз он дуртар Ораши размсўз,
Чу Гўроншаҳ он гурди лашкарфурўз. *Фирдавсӣ*

**РАЗМХОҲ** رزم‌خواه ҷангҷў, ҷангдўст, ҷангталаб.

Қубод он гаҳ омад ба наздики шоҳ,
Бигуфт, он чӣ бишнид аз он размхоҳ. *Фирдавсӣ*

**РАЗМЬЮЗ** رزم‌یوز ҷангҷўй, мубориз, диловар.

Зи баҳри тилоя яке кинатўз
Фиристод бо лашкари размьюз. *Фирдавсӣ*

**РАЗМҶЎ(Й)** رزم‌جو(ی) ҷангҷў, ҷангталаб, ҷанговар, мубориз.

Зи гурдон гузин кард панҷаҳ ҳазор
Ҳама размҷўёни созандакор. *Фирдавсӣ*

**РАЗОЛАТ** *a.* رذالت пастӣ намудан, фурўмоягӣ кардан; пастӣ, нокасӣ.

Фармуданд ки ин миқдор таҳаммул ва забунӣ аз осори разолат ва дунӣ аст. *Восифӣ*

**РАЗОНАТ** *a.* رزانت устуворӣ, пойдорӣ, мустаҳкамӣ; виқор, вазнинӣ, оромӣ, оҳистагӣ.

Ва агар қиссаи сиёсат ва бузургии ҳиммат ва разонат ва кифояти ў гўям, қисса дароз гардад.
*«Таърихи Систон»*

**РАЗӢ** *а.* رضی ризоманд, розӣ, мамнун, хушнуд.

**РАИБ** *а.* رعیب тарсида, ба тарсу ҳарос монда.

Рӯ ба шаҳр овард селе бас муҳиб,
Аҳли шаҳр афғонкунон, ҷумла раиб. *Румӣ*

**РАИЙЯТ** *а.* رعیت *ниг.* **раи(й)ят.**

**РАИЙЯТДОР** رعیتدار *ниг.* **раи(й)ятдор.**

**РАИЙЯТДОРӢ** رعیتداری *ниг.* **раи(й)ятдорӣ.**

**РАИЙЯТНАВОЗ** رعیتنواز *ниг.* **раи(й)ятнавоз.**

**РАИЙЯТНАВОЗӢ** رعیتنوازی *ниг.* **раи(й)ятнавозӣ.**

**РАИЙЯТПАРВАР** رعیتپرور *ниг.* **раи(й)ятпарвар.**

**РАИС** *а.* رئیس **1.** сардор, идоракунанда, сарвар.

Ва ҳамчунин дар табақоти аҳли қалам раисе вазъ кунад. *Аҳмади Дониш*

2. *д.* мансаби динӣ дар ислом, касе ки ба иҷрои аҳкоми дин, ба рафтору ахлоқи мусулмонон, ба дурустии сангу тарозу ва ғ. назорат мекард.

Дудмони караманд ин ду: чи қозӣ, чи раис,
Ихтиёр аст чи саҳбову чи душоб хӯрад. *Шоҳин*

**РАИ(Й)ЯТ** *а.* رعیت **1.** табаа, оммаи мардуми фармонбардор, тобеъ, мардуме ки зери даст ва ҳимояи касе бошанд.

Аҳли силоҳро гуфт: Шумо раиятро нигоҳ доред. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Шоҳе, ки бар раийяти худ мекунад ситам,
Масте бувад, ки мехӯрад аз рони худ кабоб. *Соиб*

2. деҳқонон.

**РАИ(Й)ЯТДОР** رعیتدار фармонравои раият, ҳоким, подшоҳ.

Некбахттарини раиятдорон касест, ки раият бад-ӯ некбахт аст ва бадбахттарин он кас аст, ки раият бад-ӯ бадбахт аст. *Аҳмади Дониш*

**РАИ(Й)ЯТДОРӢ** رعیتداری ҳукумат, ҳукуматдорӣ бо тадбир, рафтор ва муомила бо тобеъони худ; ҳукуматдорӣ.

Фасли сейӯм дар тариқи раиятдорӣ ва фуқаропарварӣ. *Аҳмади Дониш*

**РАИ(Й)ЯТНАВОЗ** رعیتنواز касе, ки ба раияти худ меҳрубонӣ мекунад, ғамхори раият.

**РАИ(Й)ЯТНАВОЗӢ** رعیتنوازی меҳрубонӣ нисбат ба зердастон, ғамхорӣ дар ҳаққи мардум, фуқаропарварӣ.

Раиятнавозию сарлашкарӣ
На корест бозичаву сарсарӣ. *Саъдӣ*

**РАИ(Й)ЯТПАРВАР** رعیتپرور ғамхори мардуми зердаст.

Раиятпарвар аз бахшоиши ом
Чу бороне, ки пур борад ба ҳангом.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАЙБ** *а.* ریب шак, шубҳа, тардид.

Калиди ганҷи саодат қабули аҳли дил аст,
Мабод он ки дар ин нукта шакку райб кунад.
*Ҳофиз*

Ҳеҷ касро ба ҳеҷ ваҷҳ дар он райбе намонад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**РАЙБАТ** *а.* ریبت *ниг.* **рибат.**

**РАЙЁН** *а.* ریان **1.** сероб, пуроб; **2.** сабзу хуррам, тару тоза.

Аз рашаҳоти улуми ту чамани омол тозаву райён гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Малик райён-баҳоре буд рангин,
Сафояш доманафшон бар раёҳин. *Нозим*

**РАЙЪ** *а.* ریع афзунӣ, фаровонӣ, зиёдшавӣ (-и ҳосил, фоида ва ғ.).

Тасмири райъ... ба мусоидату муозадати эшон [деҳқонон] манут аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАЙЪОН** *а.* ریعان аввали ҳар чиз, оғози ҳар чиз; қисми беҳтарини чизе; **райъони ҷавонӣ** давраи аввали ҷавонӣ.

Дар райъони ҷавонӣ оламӣ фониро видоъ фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАЙҲОН** *а.* ریحان **1.** гиёҳи хушбӯи бӯиданӣ ва хӯрданӣ, нозбӯ, сипарғам.

Райҳон ки диҳад-т, чун ҳаме ту
Райҳон нашиноси аз муғелон. *Носири Хисрав*

Эй сабо, гар ба ҷавонони чаман боз расӣ,
Хидмати мо бирасон сарву гулу райҳонро. *Ҳофиз*

2. шароби соф, хушбӯи сабзранг.

Барги нашот нест дар ин тира хокдон,
Райҳон зи оҳи гарм бувад ин сафолро. *Соиб*

◇ **райҳони зард** *киноя аз* шуои офтоб.

Наёрост ин баргаи лоҷувард
Сафоли заминро ба райҳони зард. *Низомӣ*

**райҳони тоторӣ** хушрӯ, хушманзар; **райҳон коштан** *киноя аз* нозу ғамза кардан.

Ба чашме поси душман доштандӣ,
Ба дигар чашм райҳон коштандӣ. *Низомӣ*

**РАЙҲОНӢ** ریحانی **1.** ба ранги райҳон, сабзранг; **2.** шароби сабзрангу хушбӯй.

Ба райҳони райҳонии дилфурӯз
Ба сар бурд бо Хусрав ӯ чанд рӯз. *Низомӣ*

3. навъе аз навишти хатти арабӣ, ки одатан аввали калима ва сатрҳоро бо он менавиштаанд.

**РАҚАБА** *а.* رقبه *ҷ.* **роқиб.**

Дидем, ки дар баъзе киштиҳо ракабаи он фавтида ва тӯдае устухон ва хок шуда.
*Аҳмади Дониш*

**РАКИК** *а.* رکیک **1.** ҳақир, паст, забун.

Яке аз вузаро гуфт: Лоиқи қадри баланди подшоҳон набошад ба хонаи деҳқоне ракик илтиҷо кардан. *Саъдӣ*

2. суст, заиф.

Сирри ишқу иборати воиз
Маънии нозук аст, лафз ракик. *Ҷомӣ*

3. зишт, дағал, қабеҳ.

Бештари шуаро ба ӯ хуш набудаанд ва аксар ӯро ҳаҷвҳои ракик гуфтаанд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РАКИН** *а.* رکین маҳкам, устувор, собит, барқарор; **рукни ракин** сутуни собиту устувор, пояи асосӣ; *маҷ.* шахси умда.

Шайх Ҳасан рукни ракини ин мамлакат... аст
*«Равзат-ус-сафо»*

**РАҚОҚАТ** *а.* رکاکت сустӣ, заъф.

Маро ... ба ракокати раъй нисбат кунанд. *Авфӣ*

**РАКУ||РУКУ||РАКУК||РУКУК** رکو||رکوک порчаи кӯҳна, латтаи кӯҳна.

Рӯзи дигар бо раку печида по,
Покашон дар саффи қавми мубтало. *Румӣ*

Чун хоҳанд, ки боде азим ҳодис шавад, миқдоре ракуи ҳайзолуд дар ин ҷо афкананд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**РАКЪАТ** *а.* رکعت *д.* ҷузъе аз намоз, ки аз як қиём, рукӯъ ва ду суҷуд иборат аст.

Ҳашт ракъат намоз гузорид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Шунидам, ки марде ба роҳи Ҳиҷоз
Ба ҳар хутва кардӣ ду ракъат намоз ... *Саъдӣ*

**РАМ I** رم гурез, тарс, ҳарос (бештар доир ба ҳайвонот, парандаҳои ваҳшӣ).

Ҳамчунон бе тафовуту табдил
Рами симоб аз оташ аст далел. *Бедил*

**рам доштан** тарсида гурехтан, дур шудан, рамидан; **рам кардан** *киноя аз* гурехта рафтан, дур шудан.

Зи мағриб худхуди мисрӣ чу рам кард,
Шаҳаншаҳ сайди товуси ҳарам кард. *Нозим*

**рам хӯрдан** тарсидан, ҳаросидан.

На он май, к-аз зиёди шеваи рев
Зи ман лоҳавл гӯён рам хӯрад дев.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАМ II** رم *шакли кӯтоҳшудаи* **рама.**

Қаманди киёнӣ ҳамедод хам,
Ки он курраро бозгирад зи рам. (1) *Фирдавсӣ*

**РАМА** رمه **1.** гала, галаи чорпоён (гӯсфанд, гов, асп).

Ӯро ҳазор рамаи гӯсфанд буда, ҳар рамаеро ҳазор сар. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мулкат чу чорогоҳу раият рама бошад,
Ҷаллоб бувад хисраву дастур шубон аст.
*Манучеҳрӣ*

**2.** тӯда, гурӯҳ, ҷамъият, халқ.

... Ки омад нигаҳ кард айвон ҳама
Бутони сияҳчашм карда рама. *Фирдавсӣ*

**3.** сипоҳ, лашкар.

Гар ин хоста з-ӯ пазирам ҳама
Зи ман гардад озурда шоҳу рама. *Фирдавсӣ*

◇ **дур расидани рама** *киноя аз* гузаштани вақти кор, аз даст рафтани фурсат.

Маро гуфт: Ин худованд акнун огоҳ шуд, ки рама дур бирасид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**РАМАБОН||РАМАВОН** رمه‌بان||رمه‌وان галабон, чӯпон, подабон.

Лашкар чу сагони рамаву душман чун гург,
В-ин кори сагу гургу рама бо рамабонон.
*Манучеҳрӣ*

**РАМАД** *а.* رمد дарди чашм, аз дард сурх ва пуроб шудани сафедаи чашм.

Марде ... миёни рамад ва ниқрис имтиёз накардӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Нест дар чашмаи хуршед ғуборе, Соиб,
Чашми кӯтаҳназарон парданишини рамад аст.
*Соиб*

**РАМАДДИДА** رمدديده гирифтори рамад, дарднок (чашм).

Яъқубсифат як бори дигар чашми рамаддида аз мушоҳидаи талъати Юсуфӣ равшан гардад.
*«Таърихи Фаришта»*

**РАМАЗОН** *а.* رمضان **1.** моҳи нӯҳӯми соли қамарии ҳиҷрӣ, ки онро моҳи рӯза ва моҳи сиём ҳам мегӯянд, мусулмонон дар ин моҳ сӣ рӯз рӯза мегиранд.

Пеш аз андаромадани амир Исмоил ба Бухоро ва он рӯзи одина нахустин буд аз моҳи муборака рамазон, сол бар дувисту шаст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

З-он бода, ки дар мастабаи ишқ фурӯшанд,
Моро ду-се соғар бидеҳу гӯ: Рамазон бош! *Ҳофиз*

**2.** исми хоси мард.

**РАМАЛ** *а.* رمل *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз, ки вазни асосӣ дар ҳар байт бо 8 бор такрор ёфтани ʼфоилотунʼ ҳосил мешавад.

Дар каффи ту бод оби раз, бар пушт иксунию хаз,
Дар самъ гаҳ шеъри раҷаз, гоҳе сареу гаҳ рамал.
*Ломеӣ*

**РАМАҚ** *а.* رمق тобу тавони охирини инсон, нафаси охирин.

[Ҷавон] баъд аз шабонарӯзе дигар ба канор афтод, аз ҳаёташ рамақе монда буд. *Саъдӣ*

Гар зи ҷонам рамақе монду ба ӯ дастрасам,
Гарчи сад сол зиям, ҳосили он як рамақ аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

... Дар яке аз ҳуҷроташ се нафар хобида буданд, дуи онҳо мурда ва яке аз он зинда, ки рамақе суст бармедорад. *Аҳмади Дониш*

**РАМЕҲ** *а.* رمیح найза, синон.

Бифармуд шоҳи ҷаҳон то салеҳ
Биёранд теғу синону рамеҳ. *Фирдавсӣ*

**РАМЗ** *а.* رمز сухани пӯшидамаъно; имо, ишорат.

Аз ӯ чанд андархӯрад бохирад,
В-агар бо раҳи рамз маънӣ барад. *Фирдавсӣ*

**РАМЗКУШО(Й)** رمزکشا(ی) касе, ки маънии рамзро мефаҳмад ва мефаҳмонад; ҳалкунандаи масъалаҳои мушкил ва муаммову чистонҳо.

Чунки шаҳзодаро баақлу барой,
Донишомӯз диду рамзкушой. *Низомӣ*

Офарин бар қалами рамзкушоят, Соиб,
Ки зи тардастии ӯ мулки сухан обод аст. *Соиб*

**РАМИДАН** رمیدن тарсидан, ҳаросида гурехтан, ҳаросида дур шудан (бештар доир ба ҳайвонот, парандаҳои ваҳшӣ).

Магар ба теғи аҷал хайма барканам, варна
Рамидан аз дари давлат на расму роҳи ман аст.
*Ҳофиз*

**РАМИМ** *а.* رمیم пӯсида, кӯҳна, фарсуда, аз ҳам рехта, вайроншуда.

Дар маъразу талаф афтодаанд ва аз эшон ҷуз рамим намонда. *Авфӣ*

Аз гуҳари дониши худ соз тоҷ,
На зи рамиме, ки гуҳар беҳ зи оҷ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**рамими изом, изоми рамим** устухонҳои пӯсида.

Сутунҳои он хаймаҳо зери хок
Зи ҳам рехта чун рамими изом. *Ҷомӣ*

Ҷисме, ки назди дидаю таҳқиқ буд,
Имрӯз дар миёни изоми рамим шуд. *Савдо*

**азми рамим** устухони пӯсида.

Бӯи маҳбуб, ки бар хоки аҳиббо гузарад,
На аҷаб бошад, агар зинда кунад азми рамим. *Саъдӣ*

**РАМЙ** *а.* رمی партофтан, андохтан, мас. найза, санг.

Гоҳи зарбу гоҳи таъну гоҳи рамйю гоҳи қайд,
Гоҳи ҷуду гоҳи хатту гоҳи базму гоҳи ҷанг.
*Манучеҳрӣ*

Агар подшоҳ касеро тирборон бифармояд, ҳеҷ оқиле аз мобайни рамй ва нишон дарнагузарад.
*Аҳмади Дониш*

**РАМЛ** *а.* رمل **1.** рег; 2. навъе аз фол, ки ба рӯи рег ё хок нуқтаҳо монда, онҳоро бо хатҳо ба ҳам пайваста, баъд таркиби ин хатҳоро аз рӯи китоби махсус маънидод мекардаанд; фолбинӣ, пешгӯӣ.

Ба ангушт бар рег рамле кашид,
Қ-аз он халқро ҳайрат омад падид. *Ҷомӣ*

**РАММОЛ** *а.* رمال фолбинанда ба тарзи рамл, ғайбгӯ, пешгӯй, фолбин.

Ҳайрони атвори худам, дармонда дар кори худам,
Ҳар рӯз дорам нияте чун қуръаи раммолҳо. *Соиб*

Дил гум шуду ман ба пеши раммол
Рафтам, ки: Барои ман бизан фол! *Савдо*

**РАМОД** *а.* رماد хокистар.

Хаёли оташи меҳри ту дар замир овард,
Дар устухони бадандеш мағз гашт рамод.
*«Хизонаи омира»*

Ғубори рамоди ҳасаду асабият басирати эшонро кӯр сохта. *Ҷомӣ*

**РАМОН(И)ДАН** رماندن||رمانیدن тарсондан, ҳаросон кардан, тарсонда гурезондан.

Як замонам зи хештан бирамон,
Қ-аз вуҷуди хирад пушаймон аст. *Анварӣ*

Андӯҳи даҳсоларо ба Танҷа рамонад,
Шодии навро зи Рай биёраду Уммон. *Рӯдакӣ*

**РАМОРАМ** رمارم гуногун, аз ҳар гуна; паёпай, пайваст.

Гӯянд, ки фармонбари Ҷам гашт ҷаҳон пок,
Деву парию халқу даду дом рамораm. *Унсурӣ*

**РАНГ** I رنگ **1.** гун, лавн; тобиш.

Зи модар ҷудо шуд чу товуси нар
Ба ҳар мӯш-бар тоза ранге дигар. *Фирдавсӣ*

**ранги шангарф** ранги қаҳваранги ба сурхӣ моил.

Зи тасвири гули ӯ лола музтар,
Шафақ аз ранги шангарфаш ба хун тар. *Сайидо*

**ранг-ранг** ба ранги гуногун, гуногунранг, рангоранг.

Саропарда аз дебаи ранг-ранг,
Бад-ӯ андарун хаймаҳои паланг. *Фирдавсӣ*

**ранг ба ранг** гуногун, мухталиф, ҳар хел.

Чун қавси қузаҳ барги разон ранг ба ранганд,
Дар қавси қузаҳ хӯшаи ангур камон аст.
*Манучеҳрӣ*

2. тароват, обу тоб.

Басе барнаёмад бар ин рӯзгор,
Ки ранг андаромад ба хуррам баҳор. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* ҳила, макр, тазвир.

Ҳама ба тунбалу ранг аст бозгаштани ӯ,
Шаранг нӯшомеғ асту рӯй зарандуд. *Рӯдакӣ*

**ранги тазвир** фиребу найранги зоҳидони риёкор.

Ранги тазвир пеши мо набувад,
Шери сурхему афъии сияҳем. *Ҳофиз*

**ранг кардан** а) рӯи чизеро бо ранг пӯшидан, нақш кардан; б) *маҷ.* фиреб додан, фирефтан.

Битарс аз хуни ман, к-ин сурх айёр
Басе теғи бутонро ранг кардаст. *Атоӣ*

**ранг омехтан** ҳилаву макр ба кор бурдан.

Баҳона набояд ба хун рехтан,
Чӣ бояд кунун рангат омехтан? *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* манфиат, баҳра, насиб, суд, фоида.

Чун аз висоли он гул дидам, ки нест ранге,
Охир ба сад зарурат қонеъ шудам ба бӯяш. *Ҳилолӣ*

**ранг доштан** *аз касе, чизе киноя аз* баҳра ва фоида дидан.

Маро дил деҳ, ки ман санге надорам,
Зи ту ҷуз хуни дил ранге надорам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

5. *маҷ.* тарз, тартиб, равиш, қоида.

Надонам аз чӣ сабаб ранги ошноӣ нест
Сиҳиқадони сияҳчашми моҳсиморо? *Ҳофиз*

**ба ранге** ба тавре, ба тарзе, ба тариқе.

Ба ранге дояро аҷзаш барафрӯхт,
Ки ихлоси Зулайхо дар дилаш сӯхт. *Нозим*

**ба ранге шудан** ба ҳолате афтодан, ба тарзе даромадан.

Зулайхо шуд ба ранге з-ин такаллум,
Ки рафт аз хештан ҳамчун табассум. *Ҳозиқ*

**ба ранги...** бар сони..., монанди..., ба гунаи...

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст. *Анварӣ*

Ва ба ранги бӯзинагон тамаллуқе мекардем.
*Аҳмади Дониш*

6. *маҷ.* зар, тилло.

Шабе дароз маи сурх ман гирифта ба ҷанг,
Мае ба сони ақиқу гудохта чун ранг. *Манучеҳрӣ*

◇ **ранги зинда** *киноя аз* ранги сабз ва ахзар.

Зи ранги зиндааш фирӯза мурда,
Раги кони зумуррад неш хӯрда. *Нозим*

**ранги рабеъ** *киноя аз* ривоҷу равнақи айёми баҳор бо рӯидани сабзаву гул; **рабги шаҳбоз** *киноя аз* торикӣ, зулмат; **рангу бӯ(й)** а) *киноя аз* тумтароқ, карру фар, шукӯҳу дабдаба.

Суви шаҳри Эрон ниҳоданд рӯй
Сипоҳе бад-он гуна бо рангу бӯй. *Фирдавсӣ*

б) хушиву хуррамиҳои дунъё.

Андаро дар ҷӯ, сабӯ дар санг зан,
Оташ андар бӯву андар ранг зан!*

в) ҳусну хушрӯӣ, ҷамол.

Машав фирефтаи рангу бӯ, қадаҳ даркаш,
Ки занги ғам зи дилат ҷуз маи муғон набарад.
*Ҳофиз*

**рангу бӯй гирифтан** *киноя аз* овоза шудан, шӯҳрат ёфтан.
Макун ёд аз ин низу бо кас магӯй,
Набояд ки гирад сухан рангу бӯй. *Фирдавсӣ*

**рангу нам** *киноя аз* тумтароқ, карру фарр, шукӯҳ.
Гаҳ сақфи сипеҳр аз хаёли базмат
Ороиши боғи Ирам гирифта,
Гаҳ рӯи замин аз саботи размат
То пушти самак рангу нам гирифта. *Анварӣ*

**рангу нигор** зебу зинат, ороиш.
Яке гов дидам чу хуррам баҳор,
Саропои ӯ пур зи рангу нигор. *Фирдавсӣ*

**рангу райб** *киноя аз* фиребу найранг.
Бале, ҳар кас, ки дур аз рангу райб аст,
Дилаш оинаи асрори ғайб аст. *Ҳозиқ*

**ранг афкандан** (*ё* **андохтан**) *дар чизе киноя аз* ҷилва додан, обу тоб додан.
Аз хасм маяндешу бияфкан ба қадаҳ май,
В-аз май ба ду рух ранги гули сурх бияфкан.
*Рӯдакӣ*

**ранг баркардан** *киноя аз* равшантар ва тобонтар кардани ранг.
Чу ман дар ҳар либосе мешиносам шеваи ӯро,
Ба ҳар соат чаро бармекунад он лоларӯ ранге?
*Ваҳид*

**ранг бохтан** *киноя аз* ранги худро тағьир додан, тарсидан, дасту по гум кардан.
Ранг мебозад зи номи бӯса ёқути лабаш,
Аз ишорат об мегардад ҳилоли ғабғабаш. *Соиб*

**гардидани ранг** *киноя аз* тағьир ёфтан, дигар шудан.
Ман намегӯям зи гулзорат касе гул чидааст,
Ранги он себи занахдон андаке гардидааст. *Соиб*

**ранг гирифтан** *киноя аз* пуртароват шудан, бо зебу зинат ороишнок гардидан.
Ва олам ҳама аз ӯ ранг гирифт. *«Таърихи Систон»*

**ранг задан** *киноя аз* таъмир кардан, беҳтар кардан.
Меъмори вуҷуд ар назадӣ ранги ту бар ишқ,
Дар оби муҳаббат гили одам насириштӣ. *Ҳофиз*

**ранг овардан** тағьир ёфтани ранги рӯй, аз хиҷолат ва шармсорӣ сурх шудан.
Сипеҳри нилӣ шарманда гашту ранг овард,
Чу остони сарои маро мунаввар кард.
*Камоли Исмоил*

**паридани ранг** рафтани ранги чизе.
Агарчи нақши деворам ба зоҳир дар гаронхобӣ,
Агар ранг аз рухи гул мепарад, бедор мегардам.
*Соиб*

**рафтани ранг** *киноя аз* ранг паридан, махсусан аз бим, тарсу ваҳм.
Зи рӯям вақти рафтан меравад ранг,
Ки метарсам барорад теғи ӯ занг. *Камоли Хуҷандӣ*

**ранг рехтан** а) *ниг.* **рафтани ранг.**
Чӣ гулҳо метавон чид аз дили бетоқати ошиқ,
Дар он маҳфил, ки ранг аз чеҳраи тасвир мерезад.
*Соиб*

б) тарҳ кашидан (бино ва ғ.).
Чаро ранге намерезӣ, ки аз вай
Хуморам нашъа гардад, сиркаам май. *Нозим*

**ранг (бар рӯ) шикастан** *ниг.* **ранг бохтан; ранги асар бурдан** *киноя аз* хабар, дарак гирифтан аз ҳолат ва ҳастии касе ё чизе.
На он ҷо касе дошт аз мо хабар,
На ин ҷо касе бурда ранги асар. *Бедил*

**ранги гилеми мо ба Гелон карданд** сабаб ва боиси он чи ки рӯй дод, дигар аст.
Бар мо ситами ишқ на эшон карданд,
Ин ранги гилеми мо ба Гелон карданд.*

**ранги хеш аз ҳаданги хеш тарошидан** *киноя аз* ғами худро худ хӯрдан, илоҷи кори худро худ кардан.
Бонг бар ман бизад, ки хомӯш бош!
Ранги хеш аз ҳаданги хеш тарош! *Низомӣ*

**ранг бар об задан** (*ё* **рехтан**) *киноя аз* кардани кори нав ва аҷиб.
Аз ман мадон, чун боғ агар ҳар дам ба ранге мешавам,
Берангии ӯ мезанад бар оби найсон рангҳо. *Соиб*

**ранг бар рӯ шикастан** *ниг.* **ранг бохтан; ранг бину ҳол пурс!** *зарб.* яъне хубӣ ё бадии ҳоли касе аз намуди зоҳирии ӯ маълум мегардад.

**РАНГ** II رنگ бузи кӯҳӣ.
На гӯр аст, на оҳуву ғарму ранг,
Наҳангест ҷангӣ дар он хора санг. *Фирдавсӣ*
Зи сар бибуррад шоху зи тан бидаррад пӯст
Ба сайдгоҳ зи баҳри зеҳу камони ту ранг. *Фаррухӣ*

**РАНГБАСТ** رنگبست ранги собит, ранге, ки зуд аз байн намеравад, ранги асили пойдор.
Эй вой бар назорагиён, гар дар ин чаман
Мебуд рангбаст гули эътиборҳо. *Соиб*

**РАНГИН** رنگین **1.** рангдор, ранг кардашуда, алвон, гуногунранг.
Шишаҳои ранг-ранг он нурро
Менамояд инчунин рангин ба мо. *Румӣ*
Ба май саҷҷода рангин кун, гарат пири муғон гӯяд,
Ки солик бехабар набвад зи роҳу расми манзилҳо.
*Ҳофиз*
Дар ҳузури хубрӯён арзи дониш хуб нест,
Маст гардед аз маи рангину тарки ҳис кунед!
*Шоҳин*

2. гуногун, ҳархела; *маҷ.* дилкаш, хушоянд.
Аз ин рангин сухан, Хоқониё, бас,
Ки бода рангҷӯӣ дарнагирад. *Хоқонӣ*
Камол, аз лутфи он лаб гӯю рухсор,
Ки хуш бошад ҳикоятҳои рангин. *Камоли Хуҷандӣ*

**РАНГИНАДОӢ** رنگین ادائی ишваю карашмаҳои рангоранг, лаҳза ба лаҳза ба ранги дигар ҷилвакунандагӣ.
Ғофил аз рангинадоиҳои ҳуснаш нестам,
Гаҳ назар бар ҷилва, гоҳе бар тағофул бастаам.
*Савдо*

**РАНГИНО||РАНГИНОН** رنگینا||رنگینان шафтолуи як тарафаш сурху як тарафаш сафед.
Ҳаст Парвин чу дастаи наргис,
Ҳамчу Бинноти Наъш рангинон. *«Луғати фурс»*

**РАНГИСТОН** رنگستان нигористон, хонаи махсус барои намоиши нақшу нигорҳои гуногун.
Ман оинаи диёри рангистонам,
Боронталаби саҳоби тобистонам. *Соиб*

**РАНГКОР** رنگکار ҳилагар, фиребгар.

Нигаҳ кард Гарсевази рангкор
Зи гуфти Сиёвахш бо шаҳрьёр. *Фирдавсӣ*

**РАНГОБНУС** رنگآبنوس ба ранги обнӯс, сиёҳранг.

Яке тир дар даст рангобнӯс
Хиромиду омад бари Ашкбӯс. *Фирдавсӣ*

**РАНГОМЕЗ** رنگآمیز **1.** ранг кардашуда, нақшин, рангин.

Чу рангу бӯи ин олам бурун аз парда метобад,
Чу нур аз ҷоми рангомези он сурху кабуд омад.
*Шамси Табрезӣ*

Подшоҳ фармуданд, ки... теғҳои мисрии буррон бар камар банданд ва камонҳои сиёҳтӯзи рангомез-ро ... бар сари даст гиранд. *«Фатҳнома»*

**2.** *маҷ.* пурхаёл.

Бурқаъ барафкан, эй парӣ, ҳусни балоангезро,
То килки сурат бишканад ин ақли рангомезро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* ҳилагар, фиребгар, найрангсоз, фиребдиҳанда (сифати маъшуқа).

Дилам рамидаи лӯливашест шӯрангез,
Дурӯғваъдаву қаттолвазъу рангомез. *Ҳофиз*

Қунун, ки хоки даратро зи оби дидаи ман
Ба ранги лола баровард чархи рангомез...
*Заҳири Форьёбӣ*

**4.** *маҷ.* суханпардози моҳир, суханвар, нотиқ.

Ба посух гуфт рангомез Шопур,
Ки бод аз рӯи хубат чашми бад дур. *Низомӣ*

**РАНГПӮШ** رنگپوش жандапӯш, дарвеш.

Вақте, дар айёми шубоб, ... ба расми тафарруҷ бо ҷамъе рангпӯшон ба вилояти Чин афтодем.
*«Хористон»*

**рангпӯши сафо** *киноя аз* дарвеш, қаландар.

Агар бо рангпӯшони сафо якранг шуд марде,
Ҷаҳон ёбад, гар аз хотир бурун орад дурангиро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАНГРАЗ** رنگرز рангрез, ранггар, саббоғ, кабудгар.

Он барги разон бин, ки бар он шохи разон аст,
Гӯӣ, ба масал, пираҳани рангразон аст. *Манучеҳрӣ*

Рангрази боғ туӣ, боғи мо
Коргаҳи санъати саббоғи мо. *Ҷомӣ*

**РАНГЧАШМ** رنگچشم оҳучашм, касе, ки чашмаш монанди чашми оҳу мебошад.

Гӯрҷасту говпушту гургсоқу мурғрӯй,
Тезгӯшу рангчашму шердасту пилпой. *Манучеҳрӣ*

**ранд** رند *асоси замони ҳозираи* рандидан.

**РАНД** I *а.* رند дарахти мӯрд, дарахти сабзи ҳамешабаҳор, ки шираи он барои даво истифода карда мешавад.

Машҳур чунон аст, ки дар он шаҳр ранд ва омула қалилулвуқӯъ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАНД** II رند **1.** тарошаи чӯб, параха; **2.** *ниг.* **ранда I.**

**РАНДА** I رنده асбобе, ки дуредгарон бо он чӯб ва тахтаро тарошида ҳамвор мекунанд.

Бувад теғашон арраву рандаҳо,
Наи найза аз теғи бофандаҳо. *Сайидо*

**РАНДА** II رنده як навъ гиёҳи баҳорӣ, ки гӯсфанд аз хӯрдани он фарбеҳ мешавад.

...То гӯспанд орам, фарбеҳ кунам ба ранда.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**РАНДИДАН** رندیدن **1.** бо дастафзори махсус тарошида ҳамвор кардан, ранда кардан; **2.** хиромидан бо ноз.

Қоми ҷони ман гаҳи хандиданаш
Қард ширин он шакар рандиданаш. *Муайидуддин*

**РАНҶ** رنج **1.** меҳнат, заҳмат, кор, амал.

Бувад ранҷи беганҷ бас бе насақ,
Бувад ҳаҷри бевасл бас бебаҳо. *Муиззӣ*

Агар касе иқтисор ба андак кунад, ранҷу таабаш камтар бувад. *Аҳмади Дониш*

**ранҷи ақим** меҳнати беҳуда, бенафъ, бемаҳсул, зоеъ;
**ранҷи абас бурдан** заҳмати беҳуда кашидан.

Мо ба хилофи орзу шишаи дил шикастаем,
Ранҷи абас барад фалак ин ҳама дар шикасти мо.
*Махфӣ*

**2.** азоб, машаққат, алам, озор.

Ар хӯрӣ-ш, аз хӯрдан афзояд-т ранҷ,
Дар даме мину фароз орад-т ганҷ. *Рӯдакӣ*

Қутайба ҳарбҳои бисёр сахт кард ва муддати панҷоҳ рӯз мусулмонон бечора шуданд ва ранҷ диданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ранҷу бало** азоб ва машаққати сахт, офати умр.

Умри Исмат ҳама дар ранҷу бало рафт ба бод,
То намуданд раҳи мадрасаву хонақаҳаш. *Исмат*

**ранҷ кашидан** машаққат дидан, дар азоб будан.

Якшаба он ранҷ, ки модар кашид,
Бо ду ҷаҳонаш натавон баркашид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** бемориӣ, касалӣ, дард.

Ранҷаш аз сафрову аз савдо набуд,
Бӯи ҳар ҳезум падид ояд зи дуд. *Румӣ*

Дар роҳ ба ранҷи қулинҷ гирифтор шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ранҷи борик** бемории сил.

Қурби хубон ранҷи борик оварад,
Ришта дар иқди гуҳар лоғар шавад. *Соиб*

**ранҷи хумор** касолати хумор баъд аз майнӯшии бисёр.

Солҳо з-он нигаҳи масти ту будам махмур,
То зи сар дур шавад ранҷи хуморам, бинишин!
*Савдо*

**ранҷ бар гову нола бар гардун** *зарб.* азоброгов мекашаду ноларо гардун (ароба) мекунад.

Бор бар гову нола бар гардун,
Говро нест тоқати нола. *Сӯзанӣ*

**РАНҶА** رنجه ранҷдида, озурда; зиқ, зиқшуда.

Набинӣ дар айёми ӯ ранҷае,
Ки нолад зи бедоди сарпанҷае. *Саъдӣ*

Чун як ду-се рӯз буд ранҷа,
Мискин ба шиканҷи ин шиканҷа. *Ҷомӣ*

**ранҷа доштан** ранҷондан, озурдан; ба заҳмат андохтан, азоб додан.

Бад-он хештан ранҷа дорӣ ҳаме,
Пас онро ба душман супорӣ ҳаме. *Фирдавсӣ*

Мушрикони Қурайш бар эшон афсўс кардандӣ ва эшонро ранҷа доштандӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**ранҷа кардан** *ниг.* **ранҷа доштан.**

Ҳар кӣ бо фӯлодбозу панҷа кард,
Соиди симини худро ранҷа кард. *Саъдӣ*

**ранҷа шудан** зиқ шудан, ғамгин шудан, дилгир шудан.

З-он нашавам ранҷа аз ҷафош, ки аз фақр
Сояи муштоқи рӯзгор надорам. *Анварӣ*

**РАНҶАДОРАНДА** رنجه دارنده азобдиҳанда, озоранда.

Ранҷадоранда кам зияд чу магас,
Ҳаст беранҷ, аз он зияд каргас. *Саноӣ*

**РАНҶБУРД** رنج برد меҳнаткашӣ, ранҷбарӣ, заҳмат, меҳнат.

Ранҷбурди ту раҳ ба ганҷ барад,
Бибарад ганҷ, ҳар кӣ ранҷ барад. *Низомӣ*

**РАНҶИДАН** رنجيدن хафа шудан, дилтанг шудан; озурда шудан.

Хирадмандон гуфтаанд: Ҳар кӣ сухан насанҷад, аз ҷавоб биранҷад. *Саъдӣ*

Пиёда бад-он сон зи пардасарой
Биранҷидат он хисравонӣ ду пой. *Фирдавсӣ*

**РАНҶИШ** رنجش хафагӣ, дилмондагӣ, озурдагӣ.

Дар тариқат ранҷиши хотир набошад, май биёр,
Ҳар кудуратро, ки бинӣ, чун сафое рафт, — рафт.
*Ҳофиз*

**РАНҶИШОМЕЗ** رنجش آميز озоранда, дилгиркунанда; гилаомез, итобангез.

Рафиқ чун ин сухан бишунид, ба ҳам баромад ва рӯй аз ҳикояти ман дар ҳам кашид ва суханҳои ранҷишомез гуфтан гирифт, ки ин чӣ ақлу кифоят асту фаҳму дироят?! *Саъдӣ*

**РАНҶКАШ** رنج کش меҳнаткаш, заҳматкаш.

Ранҷкашро натиҷа омад ганҷ,
Бистари хоби роҳат омад ранҷ. *Саноӣ*

Пок наёбад тани осудаҳол,
Ранҷкашонрост мусаллам ҳалол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАНҶКОҲ** رنج کاه камкунандаи меҳнату азоб, аз байн барандаи ранҷ.

Тарабафзою ранҷкоҳ шавад
Дили ман, к-аз сипеҳр дар ҷигар аст. *Анварӣ*

**РАНҶОН(И)ДАН** رنجاندن||رنجانيدن хафа кардан, ранҷа кардан, озурдан, заҳмат ва озор додан.

Тоифаи риндон бар хилофи дарвеше ба дар омаданд ва суханони носазо гуфтанд ва бизаданд ва биранҷониданд. *Саъдӣ*

Ӯро бибояд ранҷонид, то муаддаб шавад. *Авфӣ*

**РАНҶПАРВАРД** رنج پرورد касе, ки бо заҳмату ранҷ парвариш ёфтааст.

Бад-ин ранҷ он ғариби ранҷпарвард
Зи гардун манҷаниқи фитна меҳ(в)ард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАНҶУР** رنجور **1.** азобдида, озордида, азобкашида, ғамнок, озурда.

Маро то кай фалак ранҷур дорад,
Зи рӯи дилбарам маҳҷур дорад? *Анварӣ*

[Малик] ранҷур гашт ва шарм дошт, ки асари тараддуд бар вай зоҳир шавад.
*«Калила ва Димна»*

**2.** касал, бемор.

Яке аз ҳукамо писарро наҳй ҳамекард аз бисёр хӯрдан, ки сери мардумро ранҷур кунад. *Саъдӣ*

**РАОЁ** *а.* رعايا *ҷ.* **раи(й)ят 1.**

[Амир] ... адл мекард ва инсофи раият ба тамомӣ дод ва раоё дар роҳату осоиш мебуданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Бидон, ки мулук аз баҳри поси раиятанд, на раоё аз баҳри тоати мулук! *Саъдӣ*

**РАСАД** I رسد ҳисса, қисмат, бахш, расамат (махсусан дар тақсимоти замину ҳосили он дар миёни деҳқонон).

Кард Фарҳод ба санг, он чӣ ба дил мо кардем,
Ишқ ӯро расаде доду ба мо ҳам расаде.
*Муҳсини Таъсир*

**РАСАД** II *а.* رصد **1.** ба чизе бо диққат чашм дӯхтан, чизеро бо диққат мушоҳида кардан; назорат, мушоҳида.

Қорвон мунқатеъ шуд аз дари шаҳр,
Расад аз роҳи корвон бархост. *Хоқонӣ*

**2.** *нуҷ.* мушоҳидаи ситора ва ҷисмҳои осмонӣ.

Ҷамоати мунаҷҷимони моҳир... расад карданд ... ва толеи мавлуд ба ғоят масъуд ёфтанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**расад бастан** а) ҳисоби сайёраҳо, ҳаракату дараҷаҳо ва масофати онҳоро забт кардан; тақвим сохтан; б) *киноя аз* дом ниҳодан.

В-он дигар гуфтӣ, ки сеҳр асту тилисм,
Ки расад бастаст баҳри ҷону ҷисм. *Румӣ*

**3.** *ниг.* **расадгоҳ.**

**РАСАДБАНД** رصدبند касе, ки вазъияти сайёра, ситорагон ва паймоиши масофати онҳоро ҳисоб карда муайян мекунад, мунаҷҷим, ситорашинос, ахтаршинос.

Хаёлаш расадбанди қасри димоғ,
Фурӯ мурда аз оҳи сардаш чароғ. *Хоҷу*

Сайёраи [Зулолӣ] замини суханро тарсеъкории осмон бахшида ва расадбандони хаёлро дар доираи ҳайрат кашида. *«Хизонаи омира»*

**РАСАДВАР** رصدور *ниг.* **расадбанд.**

Хонанд расадварони бино
Бурҷи Саратонш шохи гулҳо. *«Баҳори Аҷам»*

**РАСАДГОҲ||РАСАДГАҲ** رصدگاه||رصد گه ҷое дар баландӣ, ки мунаҷҷимон нишаста, вазъияти сайёра ва ситорагонро мушоҳида мекардаанд, расадхона.

Ман раиси фалон расадгоҳам,
К-аз мутеони ҳазрати шоҳам. *Низомӣ*

◇ **расадгоҳи даҳр** *киноя аз* дунъё; **расадгоҳи хатар** *киноя аз* дунъё.

Бар сари шаҳраҳи аҷзем, камар барбандем,
Рахти ҳиммат зи расадгоҳи хатар барбандем.
*Хоқонӣ*

**ин расадгаҳи хокӣ** *киноя аз* дунъё.

Дар ин расадгаҳи хокӣ чӣ хок мебезӣ,
На кӯдакӣ, на муқомир, зи хок чист туро? *Хоқонӣ*

**РАСАДДОН** رصددان *ниг.* **расадбанд.**

Расаддони ин ҳафт гунбад туӣ,
Кулаҳдори ин чор маснад туӣ. *Ҷомӣ*

**РАСАДДОР** رصددار *ниг.* **расадбанд.**

То нишаста бар раҳи дониш расаддорони ҷаҳл,
Дар биёбони ҳамӯшӣ корвон овардаам. *Хоқонӣ*

**РАСАДНИШИН** رصدنشین *ниг.* **расадбанд.**

Ҳаст аз ту расаднишин ба ташвир,
Тадвир наву камоли тадвир. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**РАСАН** *а.* رسن тор, таноб, арғамчин; ресмоне, ки бо он чизеро мебанданд.

Расанҳо биёранду бандаш кунанд,
Зи занҷири оҳан камандаш кунанд. *Низомӣ*

Расани дом ба мурури айём фарсуда шуда буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **расан барзадан** таноб кардан, паймоиш намудани дарозӣ, ки дар замони қадим кор фармуда мешуд.

Ҳама подшоҳӣ шуданд анҷуман,
Заминро бибахшиду барзад расан. *Фирдавсӣ*

**расан бохтан** дорбозӣ кардан.

Гавҳари дида бар он зулф расан мебозад,
З-он ки ҷонбозии он рӯй на осон бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**расан гусистан** (*ё* **гусехтан**) *киноя аз* қатъ кардани алоқа.

Шуд Юсуф он, ки риштаи ҳуббулватан гусехт,
Омад бурун зи чоҳ касе, к-ин расан гусехт. *Соиб*

**расан сохтан** *ниг.* **расан тофтан; расан суст кардан** *киноя аз* мӯҳлату фурсат додан.

Ҳам ба ту-бар сахт ҷафо кардаанд,
З-он расанат сусту раҳо кардаанд. *Низомӣ*

**расан тофтан** *киноя аз* фикр кардан барои куштан ва зарар расондан ба касе.

**РАСАНБОЗ** رسن‌باز дорбоз, касе, ки рӯи арғамчин дар ҳаво мегардад ва бозӣ мекунад.

Пои расанбоз, ки гардад ба роҳ,
Кай ба расан барравад аз рӯи чоҳ?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАСАНБУР** رسن‌بر **1.** он кӣ расан мебурад; **2.** *маҷ.* нобудкунанда, ба хатар афкананда.

Нӯҳ чарх агар аз расан шавад пур,
Бар н-оям аз ин чаҳи расанбур.*

**РАСАНВАР** رسن‌ور: **Замзами расанвар** *киноя аз* офтоб.

Эй Каъбаи ҷаҳонгард, эй Замзами расанвар,
Заррин расан намой, чун замзам ой аз бар. *Хоқонӣ*

**РАСАНГАР** رسن گر касе, ки расан мебофад, арғамчинбоф.

Чу расангар зи пас омад ҳама рафтор маро,
Ба суғур монам, к-ӯ боз пас андозад тир.
*Абӯшакури Балхӣ*

**РАСАНТОБ** رسن‌تاب касе, ки ресмону таноб метобад, тобдиҳандаи ресмон, арғамчинбоф.

Меваат бояд ки ширинтар шавад,
Чун расантобон на вопастар равад. *Румӣ*

Бар авҷи ҷанобат нарасад ҳеҷ каманде
Беҳуда расантоби хаёланд фиғонҳо. *Бедил*

**РАСАНТОБӢ** رسن‌تابی **1.** ресмон тофтан, арғамчинбофӣ; **2.** *маҷ.* фикркунӣ барои куштан ва зарар расондан ба касе.

Чарх бо он ки сари мӯ зи Ҳамал пашмтар аст,
Ба расантобии мансурвашон устод аст. *Туғро*

**РАСВО‖РУСВО** رسوا **1.** беобрӯ, беҳурмат, маломатзада, шарманда, шармсор.

Арӯсам, набояд ки раъно шавам,
Ба назди хирадманд расво шавам. *Фирдавсӣ*

Ишқи ту андешаро сӯхт, ки расво шудем,
В-ар на кас аз мо набуд оқибатандештар. *Ҳилолӣ*

**расво кардан** шарманда кардан, беобрӯ кардан, беиззат кардан.

Мардумонро айби ниҳонӣ пайдо макун, ки мар-эшонро расво кунӣ, худро бе эътимод. *Саъдӣ*

**2.** ошкор шудан, маълум гаштан, фош шудан, паҳн гардидан.

Чи хаёл аст, ки девонаву шайдо нашавем,
Бӯи мушкем, муҳол аст, ки расво нашавем. *Соиб*

**РАСИДА** رسیده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **расидан; 2.** пухта.

Бас шукр боз гӯям дар бандагии хоҷа,
Гар уфтад ба дастам он меваи расида. *Ҳофиз*

Эй меваи расида, зи бустони кистӣ?
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** ба синни булуғ восилшуда, ба балоғат расида.

Ҷаҳон, чун арӯсе расида, ҷавон,
Пур аз чашмаву боғу оби равон. *Фирдавсӣ*

**РАСИДАН** رسیدن **1.** омадан, ворид шудан, восил шудан.

Боғи висолро ба ҳама ҳолҳо дарест,
Гумраҳ шудам зи ҳаҷр, бад-он дар намерасам.
*Анварӣ*

**2.** тамом шудан, хотима ёфтан, ба сар омадан.

Ҷон аз ин гетӣ мадон, гетӣ ба як лаҳзат расад,
Эй аҷаб, гӯӣ масофат дар миён бисьёр нест! *Муиззӣ*

Ҷаҳди бисьёр бикардам, ки нагӯям ғами дил,
Оқибат ҷон ба даҳон омаду тоқат бирасид. *Саъдӣ*

**3.** тамос ёфтан; бархӯрдан; пайваст шудан.

Ин миёнгин ё ду каронгинро аз якдигар ҷудо дорад, чунон ки ба якдигар нарасанд. *Ибни Сино*

**4.** тайёр шудан, ба қиём омадан.

То расидан бодаро бо хум мудоро лозим аст,
В-арна безор аз тани хокист Афлотуни мо. *Соиб*

**5.** пай бурдан, дарк кардан, фаҳмидан.

Ба айём то барнаёяд басе,
Нашояд расидан ба ғаври касе. *Саъдӣ*

**РАСИН** *а.* رصین мустаҳкам, устувор, по бар ҷой, мазбут.

Дар айёми давлати хеш қилоъи матину расин сохт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**РАСМ** *а.* رسم **1.** урфу одат, қоида, тартиб, оин, равиш.

Расм он буд, ки яке шер доштӣ, ҳар шабе бар дари он хона, ки вай хуфтӣ, ба занҷир барбастандӣ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳар моҳ маро ба расми вазифа даҳ ҳазор дирам медоданд. *Авфӣ*

**расми домьёрӣ** расмест, ки агар касе ба болои сайд омада монад, сайёд қисме аз онро ба он кас мебахшид.

Гуфто, ки ба расми домьёрӣ
Меҳмони туам бад-он чӣ дорӣ. *Низомӣ*

**расму** одат урфу одат.

Бо мо ба забони расму одат
Ризқе, ки фурӯхтӣ, харидем. *Анварӣ*

**2.** нақш; тасвир.

Расмаш андар замона тасниф аст,
В-андар ӯ аз бузургӣ асноф аст. *Анварӣ*

**3.** андоз, пардохт, хироҷ.

Амири Мадина он сол ба Миср омад, ки ӯро бар султон расме буд ва ҳар сол ба вай додӣ.
*Носири Хисрав*

**РАСМАН** *а.* رسماً аз рӯи қоида, мувофиқи тартиб ва қонун.

**РАСМБОЗ** رسم‌باز маккор, фиребгар.

Ходеи дарданд дармонҳои жож,
Раҳзананду зарситонанд, расмбоз. *Румӣ*

**РАСМДОН** رسم‌دان касе, ки урфу одатро хуб медонад, урфу одатшинос.

Андозаи расмдонии ман
Донад он кас, ки расмдон аст. *Анварӣ*

**РАСМӢ** رسمی **1.** муқаррарӣ, маъмулӣ; **2.** вазифадор, хизматгор, чокар, навкар.

Ду хозин фикру илҳомаш, ду ҳорис шаръу тавфиқаш,
Ду зиммӣ нафсу омолаш, ду расмӣ чарху кайвонаш.
*Хоқонӣ*

**РАСО** رسا **1.** расанда, восилшаванда, ноилшаванда; **дасти расо** дасти қодир, дасти тавоно.

Орзу дорам, ки исорат кунам чун Сайидо,
Ё киромулакрамин, дасти расое деҳ маро! *Сайидо*

**2.** дароз, баланд.

Расотар бошад аз сарви гулистон дуди оҳи ман,
Зи тавқи қумриён баргаштатар бахти сиёҳи ман.
*Шавкат*

Гирди рухи ту ҳола шуд зулфи расои ту ҳаме,
Дид рухи турову маҳ дод ба бандагит хат. *Шоҳин*

**РАСОИЛ** *а.* رسایل *ҷ.* **рисола.**

Акобир дар расоили худ ашъори устод Абулфараҷро ба истишҳод меоваранд. (2)
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Имодулмулк ... медонист, ки инҳо бо шоҳ Дурронӣ махфӣ силсилаи русулу расоил доранд. (1)
*«Хизонаи омира»*

**РАСОНАТ** *а.* رصانت мустаҳкамӣ, устуворӣ, маҳкамӣ.

Шаҳрбанде ба он расонату матонат бе сабабе бар замин яксон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАСОН(И)ДАН** رساندن‖رسانیدن **1.** оварда додан, бурда додан.

Маро бо сипоҳам бад-он сӯ расон,
Аз инҳо якеро бад-ин сӯ мамон! *Фирдавсӣ*

**2.** овардан.

Яқин дон, ки маро бе ҷурме ба қатл расонӣ.
*Аҳмади Дониш*

Мерасад ҷон ба лаб аз ҳасрати лаъли ту маро,
Нола пайғом расониду хабар наздик аст. *Мушфиқӣ*

**3.** комьёб гардонидан, ноил кардан.

На дар висоли ту бахтам ба коми дил бирасонад,
На дар фироқи ту ҳам дил зи хештан бираҳонад.
*Анварӣ*

**4.** лоиқ ва сазовор дидан.

**РАСОС** *а.* رصاص қалъагӣ, арзиз.

Кимиёи ғами ишқи ту тани хокии мо
Зари холис кунад, арчанд бувад ҳамчу расос. *Ҳофиз*

Ҳадиси симъузорон гарон-гарон шунавад,
Гирифтаанд магар гӯши порсо ба расос.
*Камоли Хуҷандӣ*

**РАСОСА** *а.* رصاصه як қитъа қалъагӣ.

...Расосаи алвоҳ ... дар он тобут ниҳод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**РАСОТИҚ** *а.* رساتیق *ҷ.* **рустоқ.**

Акнун ёд кунем тул ва арз ва кувар ва расотиқи Систон аз паси ислом. *«Таърихи Систон»*

Аҳли ҷибол ва расотиқ ... аз шаҳрҳо дур бошанд.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**РАССОМ** *а.* رسام наққош, суратгар, мусаввир.

Чу пардохт рассоми оҳангараш,
Ба сайқал фурӯзанда шуд гавҳараш. *Низомӣ*

Дар қитъаи ҳасири бузург рассомони нодиракор се сурат кашидаанд. *Аҳмади Дониш*

**раст** رست *асоси замони гузаштаи* **растан.**

**РАСТ** رست раста, саф.

Чун малик-ул-Ҳинд аст аз ридаконш,
Гирдаш-бар ходими ҳинду ду раст. *Хисравӣ*

**РАСТА** رسته **1.** саф, рада, қатор.

Чун дурри ду растаи даҳонат
Назми сухани дарӣ надидам. *Саъдӣ*

**2.** сафи мунтазами дӯконҳо, бозор.

Ва дар он шаҳр сунноъ бисьёранд, ҳар гурӯҳеро растаи ҷудо бошад. *Носири Хисрав*

**3.** сафи дутарафаи дарахт ва ғ.

Бар канори ҷӯй бинам растаи бодому сарв,
Рост пиндорам қатори уштурони обира. *Рӯдакӣ*

**РАСТАГОР** رستگار халосшуда, наҷотьёфта, озодшуда, раҳоёфта.

Халоси Ҳофиз аз он зулфи тобдор мабод,
Ки бастагони каманди ту растагоронанд. *Ҳофиз*

Чашм медорам, ки растагор шавӣ. *Аҳмади Дониш*

**РАСТАН‖РАҲИДАН** رستن‖رهیدن халос шудан, наҷот ёфтан, озод шудан.

Дар Исфаҳон гӯштигире буд нек моҳиру бузургрон ..., ҳеҷ пое аз дасташ наҷастӣ ва ҳеҷ саре аз шикасташ нарастӣ. *«Хористон»*

Охир дари зӯҳду тавба дарбастам,
В-аз банди қабули ину он растам. *Анварӣ*

Боре ин тавонгар гуфт дарвешро, ки ҷаро хидмат накунӣ, то аз машаққати кор кардан бираҳӣ.
*Саъдӣ*

Зи баҳри он ки дил аз доми зулфи ӯ нараҳад,
Ба ҳар хаме гиреҳ афганду печутоб андохт. *Ҳилолӣ*

**РАСТАХЕЗ||РАСТОХЕЗ** رستخيز||رستاخيز **1.** *д.* рӯзи қиёмат.

Яке ғулғул аз коху айвон бихост,
Ту гуфтӣ шаби растахез аст рост. *Фирдавсӣ*

Нест уммеди раҳоӣ то ба рӯзи растахез,
Хоки ғурбат ҳар киро дар маҳд домангир шуд. *Махфӣ*

**2.** *маҷ.* шӯру ғавғо, ҳангома, ғалоғула.

Баромад зи Зобулситон растахез,
Замин хуфтаро бонг барзад, ки «хез!» *Фирдавсӣ*

Агар чун ту сарве зи ҷое барояд,
Шавад растахезу балое барояд. *Ҳилолӣ*

**РАСУЛ** *а.* رسول **1.** *д.* пайғамбар, набӣ.

Шунидам, ки Тай дар замони расул
Накарданд station иймон қабул. *Саъдӣ*

**2.** пайк, қосид, паёмбар; фиристода, элчӣ.

Фиристодаро дар замон хонданд,
Ба ҷои расулонш биншонданд. *Фирдавсӣ*

Ҳар кӣ расуле ба ҷое фиристад, бояд ки донотарини қавм бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РАСУЛДОР** رسول‌دار касе, ки ҳамроҳи расул мегардад ва хидмати ӯро ба ҷо меорад.

Расулдор расулро ба сарое, ки сохта буданд, фурӯд овард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**РАТБ** *а.* رطب **1.** тар; **ратбу ёбис** а) тару хушк.

Оташ он гаҳ, ки шӯъла афрӯзад,
Ратбу ёбис ба як насақ сӯзад. *«Хористон»*

б) *киноя аз* ҳарзагӯӣ, суханҳои пасту баланд; *муқ.* **ёбис (ёбису ратб).**

Мир Шавқӣ аз содоти он диёр аст, аммо ратбу ёбис дар каломаш бисьёр аст. *«Оташкада»*

Ногаҳон қаландари чармпӯше, ҳалқабагӯше биёмад ва ба овози баланд ҳар гуна ратбу ёбис гуфтан оғоз ниҳод. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** тоза, нав.

**РАТБУЛЛИСОН** *а.* رطب‌اللسان забони гӯё, фасеҳ.

Сарони сипоҳ ба шукри ҷаноби салтанатпаноҳ ратбуллисон гашта ба гуфтор омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Эй булбулон, ба ҳамди ту ратбуллисони ҳам,
Қ-аз шавқ мекунанд забон дар даҳони ҳам. *Заҳири Форьёбӣ*

**РАТИБ** *а.* رطيب тар, намнок, мартуб.

Кунҷе, ки барф пеш ҳамедошт, гул гирифт,
Ҳар ҷӯяке, ки хуш ҳамебуд, шуд ратиб. *Рӯдакӣ*

**РАТЛ I** *а.* رطل ченаки вазн, баробари 144 дирҳам ё 449,28 г.

Дар Миср қаҳту ғалои азим рӯй намуд, ратле нон ба як дирам мехариданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАТЛ II** *а.* رطل пиёла, паймона, ҷом, қадаҳ; пиёлаи шароб.

Бигзар аз ин ҳадис, дар ин боб дам мазан,
Қ-ин фасл вақти ратли шароби дамодам аст. *Анварӣ*

**ратли гарон** ҷоми калони пур аз шароб.

Роҳе бизан, ки оҳе бар сози он тавон зад,
Шеъре бихон, ки бо он ратли гарон тавон зад. *Ҳофиз*

Матои умр, ки бар бод меравад аз даст,
Нигар, ки лангари ратли гарон тавонад дошт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАТҚ** *а.* رتق бастан, банд кардан; **ратқу фатқ** бандубаст кардан; *маҷ.* идора кардан; коргузорӣ, сардорӣ; *муқ.* **фатқ 1 (фатқу ратқ).**

Зимоми ратқу фатқи Ҳиротро дар кафи кифояти Ильёс бинни Асад ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАФ** رف **1.** суфа барои нишаст дар пеши дарвоза.

Зи рафраф бар рафи тубо алам зад,
В-аз он ҷо бар сари сидра қадам зад. *Низомӣ*

**2.** ҷои махсусе дар девори хона барои чидани зарф ва асбоби ороиши хона; тоқча, тоқчаи баланд.

Баргирифт аз лаби раф симин ҷомеро,
Бар дигар дасташ ҷомею мудомеро. *Манучеҳрӣ*

**РАФАЗА** *а.* رفضه *ҷ.* **рофиз**

**РАФЕУДДАРАҶОТ** *а.* رفيع‌الدرجات касе, ки қадру қиматаш баланд аст, баландмартаба, баланддараҷа, олимақом.

Малулӣ ... аз содоти рафеуддараҷоти Мозандарон, аммо ҷанд пушт дар Исфаҳон буда. *«Оташкада»*

Ошиқон куштаи маъшуқ шуданд,
Ҳама гаштанд рафеуддараҷот. *Ибни Ямин*

**РАФЕЪ** *а.* رفيع олӣ, баланд.

Раво надорам, ки он мансаби рафеъ аз фарзандони ман берун равад. *Авфӣ*

Ва аз пеш кӯҳе бузург ва рафеъ ба назар даромад. *Аҳмади Дониш*

**РАФЗ** *а.* رفض тарк кардан, даст кашидан, рад кардан.

Рафз агар ҳаст ҳубби оли набӣ,
Рафз фарз аст бар закиву ғабӣ. *Ҷомӣ*

Ҷамъе аз муонидон ӯро ба рафз мансуб доштанд. *Восифӣ*

**РАФИҚ** *а.* رفيق дӯст, ёр, ҳамроҳ; ҳамдам, ҳамнишин.

Неъмати даҳр агарчи бисьёр аст,
Неъмате беҳтар аз рафиқ куҷост! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дӯш аз ин ғусса нахуфтам, ки рафиқе мегуфт:
Ҳофиз ар маст бувад, ҷои шикоят бошад. *Ҳофиз*

**РАФОҚАТ** *а.* رفاقت дӯстӣ; ҳамдамӣ, ҳамсӯҳбатӣ.

Ҳар ду ба иллати маҷоат робитаи рафоқат дуруст карданд. *Аҳмади Дониш*

**РАФОҲ||РИФОҲ** *а.* رفاه *ниг.* **рафоҳият.**

Анварӣ дар оғози ҳол ... сармояи улум андӯхт, аммо даре аз рафоҳ бар рӯи рӯзгораш накушуд. *«Хизонаи омира»*

**РАФОҲИЯТ||РАФОҲАТ** *а.* رفاهيت||رفاهت осудагӣ, хушҳолӣ, осоиш, роҳат, хушгузаронӣ.

Давлати салотин вобаста аст ба ободии мулк ва серии фуқаро ва рафоҳияти сипоҳ. *Аҳмади Дониш*

**РАФРАФ I** *а.* رفرف **1.** болҷунбонии мурғ ҳангоми фурӯд омадан; **2.** ҷунбиши тези мавҷ.

Ба шитобе, ки гузаштам ман аз ин баҳшатгоҳ,
Рафрафи мавҷ магар аз сари дарьё гузарад. *Соиб*

**РАФРАФ II** *а.* رفرف фарш, бисот, ҳар чизи густурданӣ.

**рафт** رفت *асоси замони гузаштаи* **рафтан.**

**РАФТ** رفت 1. рафтан, мусофират кардан.

Дилро фиристодам пагаҳ, к-ӯ низ донад рафти раҳ,
То пеши ихвонуссафо авсофи Шамсуддин кунам.
*Шамси Табрезӣ*

2. *маҷ.* мурдан, вафот кардан, реҳлат кардан; марг, вафот.

Одилхони Форуқӣ дар балдаи Бурҳонпур хабари рафти бародар шунида, чанд рӯз ба азо нишаст. *«Таърихи Фаришта»*

**РАФТА** رفته *сифати феълии замони гузаштаи* **рафтан;**

**рафта-рафта** оҳиста-оҳиста, тадриҷан, бо мурури замон.

Кадомин бисмил ин ҷо парфишон шуд,
Ки хунаш рафта-рафта осмон шуд. *Бедил*

**дили рафта** дили мураддад, дили беқароршуда.

Маликро дили рафта омад ба ҷой,
Бихандиду гуфт: Эй накӯҳидарой! *Саъдӣ*

**РАФТАН** رفتن 1. аз ҷое ба ҷое равон шудан, тағйири макон кардан.

Суви марзи Хоразм панҷаҳ ҳазор
Қамарбаста рафт аз дари корзор. *Фирдавсӣ*

2. гузаштан.

Маро дастгоҳи ҷавонӣ бирафт,
Ба лаҳву лаиб зиндагонӣ бирафт. *Саъдӣ*

3. воқеъ шудан, рӯй додан, ба амал омадан.

Ду-се ҳамла миёни эшон бирафт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар миёни ошиқу маъшуқ сирре рафт, рафт,
Ту на маъшуқӣ, на ошиқ, мар-туро боре чӣ шуд?
*Шамси Табрезӣ*

4. мурдан, даргузаштан, вафот кардан; марг, вафот.

Бирафт ӯю ин нома ногуфта монд,
Чунон бахти бедори ӯ хуфта монд. *Фирдавсӣ*

Агар ҷанозаи Саъдӣ ба кӯи дӯст баранд,
Зиҳӣ ҳаёти накӯному рафтане ба шаҳодат. *Саъдӣ*

5. баромадан.

Курсие биёвард ва биниҳод ва пир биёмад ва бар курсӣ рафт. *Авфӣ*

6. фурӯд омадан, поён шудан, даромадан.

Дар Даҷла рафтам ва замоне сибоҳат кардам.
*Авфӣ*

7. қасд кардан, майл доштан; кӯшиш ба кор бурдан.

Ҳарчанд, Соиб, меравам сомони навмедӣ кунам,
Зулфаш ба дастам медиҳад сарриштаи омолҳо.
*Соиб*

8. беҳуш шудан, бехуд шудан.

Соиб, чӣ рафтаӣ, гуле аз бӯсааш бичин,
Доим замони васл муяссар намешавад. *Соиб*

◇ **рафтани дили** *касе киноя аз* дилтангӣ ва маъюсӣ.

Дилам рафту зи ту коре наёмад,
Маро бо ин фузулӣ худ чӣ кор аст?! *Анварӣ*

**рафтани оби** *чизе киноя аз* беравнақ шудан, пажмурда шудан; **рафтани чароғ** *киноя аз* хомӯш шудани чароғ.

Бе васийят дилам аз худ наравад шоми фироқ,
Ин чароғест, ки аз рафтани худ огоҳ аст. *Туғро*

**рафтани шикам** исҳол, дарунрав шудан; **рафтани қалам** навиштани қалам; **ба хотир рафтан** ба хотир омадан; **дар ғазаб рафтан** ғазабнок шудан, хашмгин шудан.

Ғозонхон аз ҳаракати эшон дар ғазаб рафт ва фармон шуд, то онро [қалъаро] муҳосира кунанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**РАФТАНӢ** رفتنی 1. *сифати феълии замони ояндаи* **рафтан;** 2. ҳодисаи оянда, воқеаи пешоянда.

Ҳама рафтаниҳо бад-ӯ бозгуфт,
Ҳама розҳо баркушод аз нуҳуфт. *Фирдавсӣ*

3. мурданӣ, даргузаштанӣ.

Супорам, бигуфт, ин набера туро,
Ки ман рафтанӣ гаштаам з-ин саро. *Фирдавсӣ*

Чун рафтанӣ аст аз танам ин ҷони балокаш,
Он беҳ, ки ба хоки сари кӯи ту супорам. *Ҷомӣ*

**РАФТГОРӢ** رفتگاری роҳравӣ, равандагӣ.

Аз рафтгорӣ хуфта хуш, кай ҳашр гардад, парда каш,
То талъати хуршедваш нанмояд аз бурди Ямон.
*Ҷомӣ*

**РАФТОВАРӢ** رفت‌آوری мулоқот, зиёрат; рафтуомад.

Яке гуфт моро ба холигарӣ
Бибояд бари шоҳ рафтоварӣ. *Фирдавсӣ*

**РАФТОР** رفتار 1. рафтан, равиш, роҳравӣ.

Ҳар кӣ, бар вай ниҳанд камтар бор,
Бешак осудатар кунад рафтор. *Саъдӣ*

Султон Баҳодур муқаррар кас ба талаби ӯ фиристод, аммо ҷавоб шунид, ки беморам ва қуввати рафтор надорам. *«Таърихи Фаришта»*

2. хиромидани хуш ва дилкаши ёр.

Пеши рафтори ту по барнагирифт аз хиҷлат
Сарви саркаш, ки ба ноз аз қаду қомат бархост.
*Ҳофиз*

3. ҳаракат, ҷунбиш.

Якеро зи рафтори набз огаҳист,
Ба таҳқиқ сарманзили гумраҳист. *Бедил*

**РАФФО** *а.* رفا|رفاء руфӯгар, касе ки ҷома, гилеми дари-дарро бо даст дуруст мекунад.

Дар ушкуби зер хайётон нишинанд ва дар боло раффоён. *Носири Хисрав*

**РАФЪ** *а.* رفع 1. баланд кардан, болобардорӣ; баландшавӣ.

Макун фароҳравӣ дар амал, агар хоҳӣ,
Ки рӯзи рафъи ту бошад маҷоли душман танг.
*Саъдӣ*

Агар ба тақдим расонем, сабаби рафъи дараҷоти мо мешавад. *Аҳмади Дониш*

**рафъу хафз** баландию пастӣ; *муқ.* **хафз (хафзу рафъ).**

Дар он мартаба низ рафъу хафз ва қарибу баид мураттаб мегардад. *Аҳмади Дониш*

2. бардоштан; аз байн бурдан, дафъ кардан, бартараф кардан; нест шудан, дур шудан.

Амин бояд аз довар андешанок,
На аз рафъи девону заҷру ҳалок. *Саъдӣ*

Баъд аз рафъи кӯфт ва тааби баҳр ман бахше аз ҷавоҳирро дар он ҷо ба байъ оварда(м).
*Аҳмади Дониш*

3. ҷамъоварӣ, ғунучини ҳосил, ғалла, дона.

Чун вақти рафъи маҳсули он замин буд, ба муҷиби фармон, ... ҷамоате ба изҳори ғаллоти он диёр камар бастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

4. маъзул кардан, аз амал фаровардан.

Наёварда омил ғаш андар миён
Наяндешад аз рафъи девониён. *Саъдӣ*

5. арз кардан, изҳор кардан.

Ин маънӣ ба хидмати халифа рафъ карданд. *Авфӣ*

**РАФЪАТ||РИФЪАТ** *а.* رفعت **1.** баландӣ, улвият.

Ба дасти карам оби дарьё бибурд,
Ба рафъат маҳалли Сурайё бибурд. *Саъдӣ*

Фалак рафъат аз он дорад, ки ҳаргиз
Ба чашми кам намебинад касеро. *Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* бузургӣ, бузургворӣ, ҷоҳу ҷалол.

Оҷиз зи кунҳи рафъати ӯ фикри дурбин,
Қосир зи дарки рутбати ӯ ақли хурдадон. *Манучеҳрӣ*

Ахтарон бо бахти ӯ шатранҷи рафъат бохтанд,
Бахти ӯ ҳар ҳафтро аспу руху фарзин ниҳод. *Муиззӣ*

Шеъри баланд тарҳ кун он сон, ки рифъаташ
Бар фарқи офтоб ниҳад пои ифтихор. *Шоҳин*

Ва чун наздик ба шаҳр расидам, сарое дидам дар ғояти рафъат ва ниҳояти шавкат. *Аҳмади Дониш*

**РАФҚА||РАФҚАТ** *а.* رفقه||رفقت як гурӯҳе ҳамсафарон ва ҳамроҳон, дӯстон, ҳамроҳон.

**РАФӮ** رفو *ниг.* **руфӯ.**

**РАФӮГАР** رفوگر *ниг.* **руфӯгар.**

**РАХБИН** رخبين дӯғи турши сахт шуда, қурут.

Бини-т ҳаме бинам чун хонаи курдон,
Ороста ҳамвора ба широзу ба рахбин. *Имора*

**РАХНА** رخنه **1.** чок, шикоф, роҳи дар девор кушодашуда; равзан, тиреза.

Маҳмуд фармон дода буд, то бораи шаҳрро рахнаҳо бисьёр карда буданд. *«Таърихи Систон»*

Аммо хирси мумталӣ ба ҳазор талвоса ва тааб ба шаллоқ худро ба рахна расонид. *Аҳмади Дониш*

**рахна-рахна** дарида, сӯрох-сӯрох, шикоф-шикоф.

Хунҳо аз ду дида полудам,
Рахна-рахна шуд аз ғамат ҷигарам. *Анварӣ*

**рахна даровардан** шикофӣ ба амал овардан, сӯрох кардан.

Бифармуд шаҳзодаи кинахоҳ
Ба ҷавшанқабоёни оҳанкулоҳ,
Ки рӯ барнатобанд аз корзор,
Даронанд рахна ба дурҷи ҳисор. *Шодӣ*

2. *маҷ.* осеб, зарар.

Шукри изад, ки зи тороҷи хазон рахна наёфт
Бӯстони суману сарву гулу шамшодат. *Ҳофиз*

3. *маҷ.* реш, ҷароҳат.

Омад он сангиндилу сад рахна дар ҷон карду рафт,
Мулки ҷонро аз сипоҳи ғамза вайрон карду рафт. *Ҳилолӣ*

4. *маҷ.* айб, нуқсон, камбудӣ.

Надид он хирадмандро рахнае,
Ки дар вай тавонад задан таънае. *Саъдӣ*

Пеши вузаро рахнаи ашъори маро
Беқадр макун ба гуфт гуфтори маро. *«Луғати фурс»*

◇ **(ин) рахнаи афсӯс** *кинояаз* даҳон.

Бе надомат нест ҳар ҳарфе, ки аз лаб сар занад,
Бахья зан аз хомӯшӣ ин рахнаи афсӯсро. *Соиб*

**рахна шудани шамшер** аз кор баромада, арра-арра шудани дами шамшер.

Шамшер агарчи буррон бошад, охир рахна шавад. *Авфӣ*

**рахна ба алкан даровардан** барҳам додани гирифтагии забон.

Хоқонии масеҳдамам, бас ба теғи нутқ
Ҳамчун Калим рахна ба алкан дароварам. *Хоқонӣ*

**РАХНАГАР** رخنه گر **1.** касе, ки сӯрох мекунад; **2.** *маҷ.* касе, ки ба кори касе халал мерасонад.

Хатти рӯи ёр шуд дар мулки ҷонам рахнагар,
Аз сари таъмирам, эй Хизри мурувват, даргузар. *Сайидо*

Агар рахнагарро набуррем даст,
Аз ин боғ мушкил тавон тарф баст. *Ҳотифӣ*

**РАХНАГОҲ** رخنه گاه ҷое, ки сӯрох, шикоф мавҷуд аст.

Ситоданд гурдони оҳанкулоҳ,
Чу садди Сикандар дар он рахнагоҳ. *Ҳотифӣ*

**РАХНАҶӮ** رخنه جو айбҷӯ, хурдагир.

Ҷумла гуфтанд: Эй ҳакими рахнаҷӯ,
Ин фиребу ин ҷафо бо мо магӯ! *Румӣ*

**РАХО** *а.* رخا||رخاء **1.** айш; осудаҳолӣ, фаровонӣ.

Бувад аз паси меҳнат андар фараҳ,
Бувад аз паси шиддат андар рахо. *Муиззӣ*

2. нармӣ, сустӣ.

[Бараҳман] гуфт: Ин аст достони мувофақати дӯстон ва рахо ва фарти истодагӣ... *«Калила ва Димна»*

**РАХОВАТ** *а.* رخاوت мулоимӣ, нармӣ; сустӣ.

Бояд ки рууси ҷибол сахт ва сулб бошад ва батн муттасиф ба линат ва раховат. *Аҳмади Дониш*

**РАХТ** رخت **1.** коло, асбобу анҷом; асбобу анҷоми сафар.

Юсуфро назди рахтҳо бинишондем, то нигоҳ дорад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чунин бошад шаҳонро гардиши бахт,
Ки ин зар ёбаду он гум кунад рахт. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. ҷома ва дигар пӯшокворӣ.

[Дарвеш] равғану асал бар сару рӯи ӯ фурӯ рехт ва тамоми ҷомаву рахти ӯ асалолуда шуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Ҷалолиддин ... ҷавоб дод, ки рӯзи шашӯм ... моро шуст ва рахт пӯшонид. *«Таърихи Фаришта»*

**рахти арӯс** ҷиҳози арӯс, яъне ҳар чизе, ки аз хонаи арӯс ба хонаи домод мебаранд; **рахти иқомат** ҷиҳозе, ки барои истиқомат лозим аст, бору буна.

Марез аз содагӣ рахти иқомат дар гузаргоҳе,
Ки оташ зери по аз лола бошад кӯҳсорашро. *Соиб*

**рахти саломӣ (ё саломуналайк)** либоси махсусе, ки дар вақти қабулҳои расмӣ дар дарбор мепӯшиданд.

Рахти саломуналайк пӯшида, ба тумтароқи ҳар чӣ тамомтар ба хонаи он гурусначашм даромад. *Неъматхони Олӣ*

**рахти сафар** асбобу анҷоми сафар; **рахти сафар бастан** барои сафар бор бастан; сафар кардан; рафтан.

Аз сари кӯи бутон рахти сафар то бастаам,
Маҳмили ман гирдбоду корвонам оташ аст.
*Сайидо*

◇ **рахту тахт** либосу анҷом, моликият.

Вақт аст, к-аз фироқи туву сӯзи андарун,
Оташ дарафканам ба ҳама рахту тахти хеш.
*Ҳофиз*

**рахт баркашидан** реҳлат кардан.

Ман аз ҷафои ту чун рахт баркашам зи ҷаҳон,
Туро чи суд пас аз марги ман пушаймонӣ.
*Шоҳин*

**рахт** (*ё* **рахти хоб**) **афкандан** *киноя аз* муқим шудан, истиқомат гузидан дар ҷое.

Дурбинон дар фарози кӯҳ медоранду мо
Дар раҳи сели ҳаводис рахти хоб афкандаем.
*Соиб*

**рахт (бар)бастан** *а)* кӯчидан, сафар кардан, рафтан.

На фароғати нишастан, на шикеби рахт бастан,
На мақоми истодан, на гурезгоҳ дорам. *Саъдӣ*

Баъд аз фавт шудани Султон Абӯсаид инқилоби куллӣ воқеъ шуд ва раийят рахт барбаст.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

*б) киноя аз* мурдан.

Чу бишнид Пирон, ғамӣ гашт сахт,
Ки барбаст бояд ба ноком рахт. *Фирдавсӣ*

**рахти ҳастӣ (бар)бастан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан.

Дар ин сол Аёз ... рахти ҳастӣ барбаст.
*«Таърихи Фаришта»*

**рахт густурдан** *киноя аз* маскан гузидан, манзил интихоб кардан дар ҷое.

Ба авҷи осмонат чун ҳилолам рахт густурдӣ,
Маро аввал ба меъроҷи қабули бандагӣ бурдӣ.
*Сайидо*

**рахт кашидан** *киноя аз* рафтан, равона шудан ба ҷое.

Мо озмудаем дар ин шаҳр бахти хеш,
Берун кашид бояд аз ин варта рахти хеш. *Ҳофиз*

**рахт аз ҷаҳон бурдан** *киноя аз* мурдан.

Гар Исфандиёр аз ҷаҳон рахт бурд,
Насабномаи худ ба Баҳман супурд. *Низомӣ*

**рахт ба зери замин кашидан** *киноя аз* мурдан.

Бад-он расид, ки дур аз дарат ҳалок шавем,
Кашем рахт ба зери замину хок шавем. *Лисонӣ*

**рахт ба сарои боқӣ** (*ё* **олами охират**) **кашидан** *киноя аз* мурдан.

Дар мунтасафи шаввол Зоҳир ба иллати истисқо рахт ба сарои боқӣ кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

Султон Мухаммад рахт ба олами охират кашид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**рахт ба** (*ё* **бар**) **саҳро кашидан** (*ё* **ниҳодан**) *киноя аз* мурдан.

Шунидастам, ки Маҳмуди ҷавонбахт
Чу вақт омад, ки бар саҳро ниҳад рахт ... *Низомӣ*

**рахт бар хар** (*ё* **гов**) **ниҳодан** *киноя аз* мурдан.

Рух ба роҳ ору рахт бар хар неҳ,
Ҷой пардозу пой бар дар неҳ. *Авҳадӣ*

Чарх чун дид бозии чираш,
*Рахт бар гов барниҳад шераш. Саноӣ*

**РАХТА** رخته касал, бемор; хаста, маҷрӯҳ.

Зи кори бузургон чу пардахта шуд,
Шаҳаншоҳ аз он ранҷҳо рахта шуд. *Фирдавсӣ*

**РАХТКАШ** رخت‌کش **1.** боркаш, чорпо.

Харе, ки рахткаши ӯст, ҳама рӯз гирдогирди чашма мечарад. *«Нигори дониш»*

**2.** касе, ки ба сафар равона мешавад, мусофир.

Ба роҳе, ки хоҳам шудан рахткаш,
Раҳоварди ман бас бувад хӯи хаш. *Низомӣ*

**РАХШ I** رخش **1.** барқ; партав, акси нур, тобиш.

Фиганд теғи ямониш рахш бар Уммон,
Ба баҳри Уммон з-он рахш соф шуд лӯълӯ.
*Унсурӣ*

**2.** дуранга, омехтагии ранги сурх ва сафед ё сиёху сурх.

Бибахшой бар ман ту, эй додбахш,
Ки аз хуни дил гашт рухсора рахш. *Фирдавсӣ*

**3.** асп, аспи тезрав.

Пушта чун ҳомун кунад, ҳомун чу пушта
Пӯяи ҷавлони рахши роҳворат. *Анварӣ*

Фитод он ташнаву з-он ташнатар рахш,
Ки бахши ҷон барад з-он оби ҷонбахш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** номи аспи Рустам дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Замин гарди Рахши туро чокар аст,
Замон бар ту чун меҳрубон модар аст. *Фирдавсӣ*

Рахш бояд, то тани Рустам кашад. *Зарбулмасал*

◇ **рахши баҳор** боди баҳор; **рахши хирад** *киноя аз* тезии ақл.

Чу рахши хирад бар фалак хушхиром,
Чу тири назар бар замин тезгом. *Ҷомӣ*

**рахш дар зин кашидан** *киноя аз* омодаи сафар шудан.

... Ки чун румӣ аз зангӣ он кин кашид,
Сикандар куҷо рахш дар зин кашид? *Низомӣ*

**РАХШ II** رخش рангинкамон, қавси қузаҳ.

Меғ чун турке ошуфта, ки тир андозад,
Барқ тир аст мар-ӯро магару рахш камон?
*«Луғати фурс»*

**РАХШАНДА** رخشنده дурахшон, тобон, равшан, мунаввар.

Бипарварда будам танашро ба ноз,
Ба рахшанда рӯзу шабони дароз. *Фирдавсӣ*

Шабе равшан, аз рӯз рахшандатар,
Маҳе з-офтобе дарафшандатар. *Низомӣ*

**РАХШО||РУХШО** رخشا *ниг.* **рахшон.**

Ҷамоли гавҳарогинат чу заррин қиблаи тарсо,
Гуҳар андар миёни зар чунон чун Зар бувад рахшо.
*Дақиқӣ*

**РАХШОН** رخشان дурахшон, тобон, шӯълавар, ҷилодор.

Ба пеши сипоҳ андаромад ба ҷанг,
Яке хишти рахшон гирифта ба чанг. *Фирдавсӣ*

Бадахшон мулкест, ки манзари назари офтоби рахшон аст. *Аҳмади Дониш*

**РАЧАК||РАЧУК** رچک оруғ, ҳиққак, ҳиқичоқ.

Бибандад даҳони худ аз фарти бухл,
*Ки барнояд аз синаи ӯ рачак. Тайёни Марғазӣ*

**РАШ I** رش фосилаи миёни ду дасти 'аз ҳам кушода шуда, қулоч; газ.

Як ҷуфт бисот ёфтанд сесад раш дар шаст раш
дарозно ва паҳнои он. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**раш-раш** газ-газ.

Яке кӯҳ дон мар-маро пур зи гавҳар,
Ба ман поя-поя бароянду раш-раш. *Носири Хисрав*

**РАШ II** رش замини пуштадор; пушта, теппа.

Ба роҳе, ки буд кундаву раш дароз,
Бишуд бо сипаҳ дар нишебу фароз. *Фирдавсӣ*

**РАШ III** رش рӯзи ёздаҳӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Яке гуфт бо ёри худ, рӯзи раш
Маи арғувонӣ биёру бикаш. *Фирдавсӣ*
Маи сурӣ бихоҳ, к-омад раш,
Мутрибон пеш дору бода бикаш. *«Луғати фурс»*

**РАШ IV||РАШШ** *а.* رش боридан, чакидан, рехтан; нӯш хӯрдан.

Чун назад бар вай нисори рашши нур,
Ӯ ҳама ҷисм аст, не дил чун қушур. *Румӣ*

**РАШИД** *а.* رشيد 1. он кӣ роҳи ростро ёфтааст, раванда бо роҳи рост.

Ин гузинад, ҳар кӣ ӯ бошад рашид,
Бин, ки дунъё рафт, уқбо даррасид. *Румӣ*

2. ба синни рушд расида, ба камол расида, пухта; далер, ҷасур.

Эшон се ҷавони рашид... буданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**РАШК** رشک 1. ҳасад, бартарии касеро дида натавонистан.

Магар рашк аст Парвинрову Насринро зи якдигар,
Ки ин бар хон пайдо шуд, чу он бар чарх пинҳон
шуд? *Муиззӣ*

**рашк бурдан** (*ё* **кардан, омадан**) ҳасад бурдан.

Дар базм рашк бурда аз ӯ шох дар 'хазон,
Дар базл шарм хӯрда аз ӯ абр дар баҳор. *Анварӣ*
Бар кафи по бӯса ҳамезад замин,
Рашк ҳамекард сипеҳри барин. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сораро рашк омад ва сабр натавонист кард.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Агар рашк ояд аз ту шаҳрьёронро, аҷаб набвад,
Ки шоҳиву ҷавониву ҷавонбахтӣ ба ҳам дорӣ.
*Муиззӣ*
Рашкам ояд, ки касе сер нигаҳ дар ту кунад,
Боз гӯям, ки касе сер нахоҳад будан. *Саъдӣ*

2. ғайрат, ғаюрӣ.

Нишасту ҳамеронд бар гул сиришк
Аз он рӯзгори гузашта ба рашк. *Унсурӣ*

**РАШКНОК** رشکناک касе, ки рашк мебарад, ҳасуд, бадхоҳ.

З-он ки воқиф буд он хотуни пок
Аз ғаюрии расули рашкнок. *Румӣ*

**РАШОД** *а.* رشاد 1. бо роҳи рост рафтан, дар роҳи рост будан; ростӣ; росткорӣ.

Зиндагонӣ ба тариқи рашод пеш нагирифт. *Авфӣ*

2. пойдорӣ, субот.

Дар рашоди эшон нуқсоне пайдо нашуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РАШОША||РИШОША** *а.* رشاشه қатраҳои ягон чизи обакӣ, қатраҳои борон, борони реза.

Аз алам Маъмун чанд қатарот ашк бар рухсора
равон кард, гӯӣ рашошаи гулоб буд бар сафҳаи
гулнор. *«Хористон»*

**РАШТ** رشت 1. хок, хокрӯба, чангу ғубор; чизе, ки аз кӯҳнагӣ ва пӯсидагӣ аз ҳам рехта мешавад.

Чун набошад биноӣ хона дуруст,
Бегумонам, ки зер рашт ояд. *«Луғати фурс»*

2. номи шаҳре дар Эрон, ки маркази вилояти Гелон мебошад.

**РАШТӢ** رشتی 1. мансуб ба рашт; 2. *маҷ.* хорӣ, мазаллат, пастӣ; нобудшавӣ.

Рақс кардан ба хоб дар каштӣ,
Бими ғарқ асту мояи раштӣ. *Саноӣ*

3. сокин ё аҳли шаҳри Рашт.

**РАШШ** *а.* رش *ниг.* **раш** IV.

**РАШҲ** *а.* رشح таровидан, таровида баромадан; арақ кардан.

Барад рашҳе гар аз баҳри дилам бар,
Шавад дар кавсари маънӣ шиновар. *Нозим*
Навбаҳори оразатро дод равнақ гирьяаш,
Зинати гулзор бошад доим аз рашҳи саҳоб. *Туғрал*

◇ **рашҳи ҷигар** хуни ҷигар.

Бар рег чу номи ӯ навиштӣ
В-аз рашҳи ҷигар ба хун сириштӣ. *Ҷомӣ*

**РАШҲА** *а.* رشحه он чӣ аз ҷое таровида баромадааст, чакра, қатра; **рашҳаи ақлом** *ниг.* **рашҳаи қалам; рашҳаи килк** навишта, рақамшуда.

Боғи мулк омад тарӣ аз рашҳаи килки вазир,
З-он ки афшон мекунад мар-боғу бустонро тарӣ.
*Рӯдакӣ*

**рашҳаи қалам** (*ё* **ақлом**) он чӣ аз нӯги қалам таровидааст, навишташуда, рақамшуда.

Чӣ лутф буд, ки ногоҳ рашҳаи қаламат
Ҳуқуқи хидмати мо 'арза кард бар карамат.
*Ҳофиз*

Рашҳаи ақломи эшон кимиёст. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **рашҳаи ҷигар** хуни ҷигар.

Бар рухаш аз ду чашм ашкфишон
Монда аз рашҳаи ҷигар ду нишон. *Ҷомӣ*

**РАЪД** *а.* رعد тундар, қулдуроқ.

Ногоҳ боде ва раъде ва барқе бархост.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Сипоҳи Рум чун дарьёи ҷӯшон,
Чу абри тунду чун раъди хурӯшон. *Низомӣ*

**РАЪДА** *а.* رعده *ниг.* **реъда.**

**РАЪДБОНГ** رعدبانگ он кӣ овозе монанди овози раъд дорад, дорои овози хеле баланд.

Шунидам дар айёми Ҳотам, ки буд
Ба хайл-андараш бодпое чу дуд,

Сабосуръате, раъдбонг адҳаме,
Ки бар барқ пешӣ гирифтӣ ҳаме. *Саъдӣ*

**РАЪЙ** I *а.* رأى фикр, андеша, тадбир, ақида.

Ҳама мӯбадон раъи ҳушьёри хеш
Ниҳоданд дар пеши солори хеш. *Фирдавсӣ*

Димна ... фитнае хоҳад ангехт, ки раъйҳои равшан дар тадоруки он оҷиз монад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**раъи мутқан** раъи устувор, фикру мулоҳизаи пухта ва яқин.

Ягона гашта аз аҳли замона
Ба алфози матину раъи мутқан. *Манучеҳрӣ*

**раъи олӣ** *киноя аз* андешаи чуқур, фикри амиқ.

Раъи олӣ дар ҷавоби ин мабанд,
Лоиқ ин ҷо ассукут аст, ассукут. *Анварӣ*

**раъи соиб** фикри дуруст, фикри пухта ва расо.

Димна гуфт: Раъи соиб ва тадбири дуруст он аст, ки ... атрофи кори худро фароҳам оранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**раъй задан** ба таври маслиҳат фикру мулоҳизаи худро баён кардан.

... Ки бо хоҳарони ҷаҳондор Ҷам
Нишинад, занад раъй бар бешу кам. *Фирдавсӣ*

**РАЪЙ** II *а.* رعى ҷаронидан, ҷорпоёнро ба ҷарогоҳ бурдан.

Ҳафт сол ба раъю риояти ағном қиём намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАЪНО** *а.* رعنا **1.** зебо, хушрӯй, латиф, хушнамо, дилкаш.

Сабо, ба лутф бигӯ он ғазоли раъноро,
Ки сар ба кӯҳу биёбон ту додаӣ моро. *Ҳофиз*

Дар ҳамсоягии эшон раъно ҷавоне буд, занро бар ӯ назар афтод. *«Нигори дониш»*

**2.** зане, ки ба хусни худ мағрур аст, мутакаббир; **3.** заиф, суст; нарм.

Арӯсам, набояд ки раъно шавам,
Ба назди хирадманд расво шавам. *Фирдавсӣ*

**РАЪНОӢ** رعنائى зебоӣ, хушрӯӣ, латофат.

Эй рақиби сангдил, з-ин хашму кин бигзар, ки мо
Нози раъноӣ зи ёри нозуки раъно кашем. *Ҳилолӣ*

**РАЪС** *а.* رأس **1.** аввали чизе, болои чизе, нӯги чизе; сар; **раъсу занаб** а) сар ва дум; б) *нуҷ.* номи галаситораест ба шакли мор, ки як тарафашро раъс — «сар» ва тарафи дигари онро занаб — «дум» мегӯянд.

То ба баҳр-андар аст волу наҳанг,
То ба гардун-бар аст Раъсу Занаб. *Фаррухӣ*

Он камандаш нигар аз пушти самандаш, гӯӣ
Ки ба ҳам Раъсу Занаб бо қамар омехтаанд. *Хоқонӣ*

**2.** сардор, бузург, сарвар, сар.

Писари Абӯсаид, ки раъс ва раиси эшон буд, дар Яздгурд ба даст омада кушта шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

*Қозӣ Ҳамидуддин, ки раъси афозили он диёр* буд, ҳаким Анвариро ҳимоят кард. *«Оташкада»*

**3.** саршумории ҳайвонҳои ҷорпоро ифода мекунад. Қассобе буд, ки ҳар рӯз чанд раъс гӯсфанд бихаридӣ. *Авфӣ*

Муҳаммадхон — зобити он ҷо ... як сад раъс асп ва як лак тангаи нақд ба расми пешкаш ирсол намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**РАЪСУЛМОЛ** *а.* رأس‌المال мояи аслии мол, сармоя, дастмоя.

Ду-се нафаси мавҳумро, ки раъсулмоли зиндагист, ба имрӯз ва фардо ба охир расонидем. *«Илми симиё»*

**РАЪФАТ||РОФАТ** *а.* رأفت||رافت меҳрубонӣ, дилсӯзӣ, раҳмдилӣ, ғамхорӣ.

Агар ҳубуби раъфати ту набошад, вой бар мо, саргаштагони оҷиз! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Эй сарви хиромон, гузаре аз дари раҳмат,
В-эй моҳи дурахшон назаре аз сари раъфат! *Саъдӣ*

Рофати ёрон набошӣ, офати эшон машав. *Зарбулмасал*

**РАЪША** *а.* رعشه ларзиш, ҷунбиш дар дасту по ё умуман дар бадани инсон аз пирӣ, беморӣ ё тарс.

Дар ин ҳол маро раъшаи саъб пайдо шуд. *Восифӣ*

Ҳумоюншоҳ ... бародари кӯчикро, ки раъша бар ӯ муставлӣ шуда аз тахт фуруд омада буд, ба даст овард. *«Таърихи Фаришта»*

**РАЪЮЛЪАЙН** *а.* رأى‌العين бо чашми худ дидан; худ шоҳиду нозир будан.

Ҳамеша мехостам, ки онро бишунавам аз мӯътамаде, ки онро ба раъюлъайн дидааст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ба раъюлъайн ҳалоки худро омода дида, оҳи сард аз дили пурдард баровард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РАЪЯТ** *а.* رأيت||رايت *ниг.* **роят.**

Чун ҳумои раъяти ту рӯй бинмояд зи дур,
З-он ду лашкар дар замон биншинад ошӯбу шағоб. *Фаррухӣ*

**РАҒАД** *а.* رغد **1.** неъмати фаровон; **2.** хӯрданӣ, таом; хӯроки покиза.

Коса пайдо в-андар он пинҳон рағад,
Тоимаш донад, к-аз он чӣ мехӯрад. *Румӣ*

**РАҒБАТ** *а.* رغبت хоҳиш, орзу, майл, ҳавас.

... Ба истимоъи сухани ӯ рағбати комил менамуданд. *Авфӣ*

**РАҒБАТАНГЕЗ** رغبت‌انگيز шавқовар, ҳавасовар, завқангез.

Суви хайли хон бораги тез кард,
Тамаъро ба ӯ рағбатангез кард. *Ҳотифӣ*

**РАҒИД** *а.* رغيد **1.** фаровон, зиёд.

Бар сари ҷӯе, ки буд сабза рағид,
Гови худ бигзоштам, ӯ мечарид. *Румӣ*

**2.** зиндагонии бо серию фаровонӣ.

**РАҒИФ** *а.* رغيف қурси нон, нони гирда.

Меҳмон аз сад нафар мутаҷовиз аст ва нон бист рағиф беш нест. *«Равзат-ус-сафо»*

Иброҳими Хавос он ҷо буд, ... пас бархосту бирафт, чун намози хуфтан гузордем, омаду бо худ косае адас ва ду рағиф овард. *Ҷомӣ*

**РАҒМ** *а.* رغم **1.** кароҳат, ҳақиру хор нигаристан, ба назар нагирифтан.

К-он чӣ бошад шуниданӣ, шунавад,
Рағми маҳҷубро бад-он гаравад. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* кори баръакс кардан, бар хилофи майли касе рафтор кардан; **ба(р) рағми ...** бар хилофи ..., бар зидди ...

Ба рағми муддаиёне, ки манъи ишқ кунанд,
Ҷамолу чеҳраи ту ҳуҷҷати муваҷҷаҳи мост.
*Ҳофиз*

Ва Қизил-Арслон бар рағми Заҳир Муҷириддини Байлақониро тарбиятҳои куллӣ кард.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РАҚ(Қ)** *а.* رق **1.** пӯсти тунуке, ки бар рӯи он хат менавиштаанд; коғази махсус, пергамент; **2.** китоб.

Ҳин даҳони мо бигир, эй соқӣ, аз най фош гашт,
Он чӣ андар раққи қалби ошиқон мастур буд.
*Шамси Табрезӣ*

**РАҚАБА** *а.* رقبه **1.** гардан.

Рибқаи итоати вай дар рақаба доштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Султон Ҳушанг ... рибқаи ҳукумат ва ихтиёр дар рақабаи Абдулқодир ... андохт.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** банда, ғулом; **3.** замин ва мулке, ки ба касе то охири умр барои истифода дода мешуд.

**РАҚАМ** *а.* رقم **1.** хат, чизи навишташуда.

Бар оразӣ ту ҳалқаи зулфи ту гӯиё
К-аз мушки чашмҳост ба гулбарги тар рақам.
*Анварӣ*

Боз бо воситаи дасти ғазаб маҳв кунанд,
Ҳар чӣ бар тахтаи гардуни шақоват рақам аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**рақам задан** (*ё* **кардан, кашидан, сохтан**) навиштан.

В-аз он пас зи килки тасарруф задам,
Рақам бар Зулайхову Юсуф задам. *Ҷомӣ*

Саводи шеър, ки кардам ба ёдгор рақам,
Ба рӯи даҳр бимонад, ки ёдгори ман аст. *Шоҳин*

Гар ба рӯи дасти худ зулфи туро созам рақам,
Остинам сархати суратгарони Чин шавад. *Сайидо*

**рақам шудан** навишта шудан.

Эй зоҳиди афсурда, макун манъи ман аз ишқ,
Ин тӯҳфа ба номи мани дилреш рақам шуд. *Имло*

**2.** фармон, ҳукм.

Рақами он бар вароқи айём сабт хоҳад шуд.
*Авфӣ*

**3.** шумора, адад.

Номи Ҳофиз рақами нек пазируфт, вале
Пеши риндон рақами суду зиён ин ҳама нест.
*Ҳофиз*

**4.** *аломат, нишон, нишона.*

Нест бар сафҳаи хотир рақами шавқ маро,
Чун қалам баста сияҳ бар сару мотамзадаам.
*Мушфиқӣ*

**рақами** *чизе* **кашидан** зоҳир кардани аломати чизе.

Зулфат ба мушк агар рақами бандагӣ кашад,
Он хӯгирифта кист, ки хоҳад гувоҳ аз ӯ! *Соиб*

**5.** тарҳ, нақш.

Вуҷуди аввали ӯ рақами тамомӣ ёфт.
*Насириддини Тӯсӣ*

◇ **рақами азл дар рӯзномаи ҳаёт кашидан** боиси марги касе шудан, аҷали касеро расондан, муронадан.

Рӯзгори ғаддори нопойдор дар авони ҷавонӣ ва дар авқоти айшу комронӣ рақами азл дар рӯзномаи ҳаёташ кашид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**рақами хун ба номи** *касе* **кашидан** *киноя аз* содир кардани фармони қатли касе.

Аввал ба номи ман рақами хун кашид ишқ,
Номи ман аст сарсухани дафтари бало.*

**рақам бар худ кашидан** ба зарари худ коре кардан.

Рақам бар худ ба нодонӣ кашидӣ,
Ки нодонро ба сӯҳбат баргузидӣ. *Саъдӣ*

**рақам рамақ** мехоҳад *зарб.* яъне барои иҷрои фармон қудрат лозим аст.

**РАҚАМЗАДА** رقم‌زده навишта, иншошуда.

Дар мабодии шурӯъ шаммае аз сабаби он рақамзадаи килки баён гардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РАҚАМЗАН** رقم‌زن нависанда, котиб.

Рақамзан бувад номвар номае,
Ки берун наёяд зи ҳар хомае. *Ҳотифӣ*

**РАҚАМКАШ** رقم‌کش *ниг.* **рақамзан.**

Ба сӯи котиби аъмол бонг барзаду гуфт,
Ки эй рақамкаши кирдори хубу зишти ибод! *Урфӣ*

**РАҚИБ** *а.* رقیب яке аз ду нафаре, ки ба чизе ё шахсе ошиқ ё моил буда, барои ба даст овардани он ё бартарӣ ба дигаре байни худ мубориза мебаранд; душман.

Ба дашноме рақибонро навозад,
Аҷаб шӯхе, ки ӯ душмангудоз аст. *Туғрал*

**РАҚИМ** *а.* رقیم **1.** рақамшуда; мактуб, навишта; **2.** номи ғоре, ки мувофиқи афсонаи исроилӣ асҳоби Қаҳф дар он хуфта будаанд.

Ба раҳнамунии шубон дар ғоре, ки мавсум буд ба Рақим, даромаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҚИМА** *а.* رقیمه *ниг.* **рақим 1.**

Дар он асно касе ба тариқи чопар бо рақима аз Теҳрон расид. *Аҳмади Дониш*

Бинвишт рақимае ба Маҷнун
Аз хуни даруну ашки берун. *Шоҳин*

◇ **рақимаи аввал** *д. киноя аз* арш, тахти худо.

**РАҚИҚ** I *а.* رقیق банда, ғулом, абд, мамлук.

**РАҚИҚ** II *а.* رقیق **1.** нозук, маҳин, тунук; мулоим, нарм.

Рӯзи дарбор дар паси пардаи рақиқ нишастӣ ва бо вазиру ориз сухан кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* меҳрубон, шафиқ, нармдил.

**РАҚОҚАТ** *а.* رقاقت тунукӣ, нозукӣ; нозукдилӣ, ҳассосӣ.

Ин мартаба ба иллати рақоқати Иброҳимхон ... ҷанги фарангӣ, яъне оташкории тӯпхона ҷамъ шуд.
*«Хизонаи омира»*

**РАҚС** *а.* رقص бозӣ, усул бо ҳаракатҳои мавзун ва махсуси дасту по ва бадан, ки бо оҳанги мусиқӣ, дастафшонию пойкӯбӣ ба амал меояд.

Шунидам, ки дар лаҳни хуньёгаре
Ба рақс андаромад парипайкаре. *Саъдӣ*

Рақс бар шеъри тару нолаи най хуш бошад,
Хоса рақсе, ки дар ӯ дасти нигоре гиранд. *Ҳофиз*

**рақси бисмил** рақсест, ки раққос дар вақти бозӣ бо ҳаракатҳои худ ҳолати мурғи гарданбуридаи ҳанӯз ҷонаш набаромадаро нишон медиҳад.

Қомде аз тараннуми хабараш
Рақси бисмил фишурд болу параш. *Бедил*

**рақси дастбанд** рақсе, ки рақскунандагон дасти ҳамдигарро гирифта мерақсанд; ◇ **рақси пахлу** *киноя аз* истироҳат, дароз кашида аз пахлу ба пахлу ғелидан; **рақси рӯбоҳ** *киноя аз* худро бардурӯғ ба нодонӣ задан; **рақс ба ёди мастон додан, рақс ба мастон ёд додан** *киноя аз* чизеро ёд додан ба касе, ки ӯ онро пеш ҳам медонист; ба хотири касе овардани коре, ки ӯ ба он рағбат дорад ва ба иҷрояш тайёр аст.

Сиришк мекунад имшаб ба чашми гирьён рақс,
Кӣ додааст, надонам, ба ёди мастон рақс! *Бедил*

**РАҚСИДАН** رقصیدن усул кардан, бозӣ кардан.

Рақсидани сарву ҳолати гул
Бе савти ҳазор хуш набошад. *Ҳофиз*

**РАҚСОН** رقصان рақсанда, рақскунон; шӯх, чолок.

В-он қади рақсони ёзон чун синон
Гашт дар пирӣ дуто ҳамчун камон. *Румӣ*

**РАҚҚ** *а.* رق *ниг* **рақ(қ).**

**РАҚҚОС** *а.* رقاص рақсанда, усулчӣ, бозигар.

Ҳар куҷо мутрибе ва раққосе буд, ба Димишқ оварданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҷаҳондор дар мавкаби хоси хеш
Хироманда бар кабки раққоси хеш. *Низомӣ*

Зулайхо мунтазир дар пардаи хос,
Дили ӯ аз тапиш дар парда раққос. *Ҷомӣ*

**РАҲ** ره *ниг.* **роҳ I.**

**РАҲАБА||РАҲБА** *а.* رحبه **1.** замини кушоду фарох; **2.** саҳни ҳавлӣ; **3.** корвонсарой.

Мавлоно Ҳасани Шариф дар ивази ҳар ду хона ... ва ҳар чор раҳаба дувоздаҳ ҳазор мисқол тилло гирифт. *«Хизонаи омира»*

**РАҲАНҶОМ** رهانجام аспи сафарӣ.

Баровард з-афкандаи коми хеш,
Супурдаш ба наъли раҳанҷоми хеш. *Низомӣ*

**РАҲБА** *а.* رحبه *ниг.* **раҳаба.**

**РАҲБАР** رهبر *ниг.* **роҳбар.**

**РАҲБАРӢ** رهبری *ниг.* **роҳбарӣ.**

**РАҲБАТ** *а.* رهبت тарс, бим, ҳарос.

Амирони Ғур ба хизмати амир омаданд, гурӯҳе ба рағбат, гурӯҳе ба раҳбат. *«Таърихи Сайидроқим»*

**РАҲБИН** رهبین *ниг.* **роҳбин.**

**РАҲБОН** رهبان *ниг.* **роҳбон.**

**РАҲБОНИЯТ** *а.* رهبانیت *ниг.* **рӯҳбоният.**

**РАҲВОР** رهوار *ниг.* **роҳвор I.**

**РАҲГАРОЙ||РАҲГИРОЙ** رهگرای раванда, азиматкунанда, роҳраванда, озим; **раҳгарой шудан** равона шудан.

Ҳафт-ҳашт ҳазор савор аз Ҳиндустон ба қасди тасхири Девгар ... раҳгарои Дакан шуд. *«Хизонаи омира»*

**РАҲГУЗАР** رهگذر *ниг.* **роҳгузар.**

**РАҲГУЗОР** رهگذار *ниг.* **роҳгузор.**

**РАҲДЕҲ** رهده он кӣ ба дигаре раҳ медиҳад.

Раҳ зи ту поянду ту раҳдеҳ най,
Меҳтари деҳ худ туву дар деҳ най. *Низомӣ*

**РАҲЗАН** رهزن *ниг.* **роҳзан.**

**РАҲИДАН** رهیدن *ниг.* **растан.**

**РАҲИЛ** *а.* رحیل **1.** кӯч.

Зи пархоши ӯ пеш гирам раҳил,
Наяндозам ин дабба дар пои пил. *Низомӣ*

Саҳаргаҳ чун шавад азми раҳилат,
Мабош аз нолаи шабгир ғофил. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* мурдан, вафот кардан.

Ҳангоми раҳили ман омад, туро васият мекунам. *Авфӣ*

Дар вақти раҳил Мавлоноро васият карда ва гуфта, ки кушоди кори шумо дар Рум хоҳад буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РАҲИМ I** *а.* رحم **1.** бачадон, захдон.

Раҳим ҷойгоҳи таваллуд ва фарзанд аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба сабр андар раҳим як қатраи об
Шавад нӯҳ моҳро моҳи ҷаҳонтоб. *Ҷомӣ*

**2.** хешӣ, хешутаборӣ, қаробат.

**РАҲИМ II** *а.* رحیم меҳрубон, раҳмкунанда, бахшоянда; *муқобили* **золим.**

Гуфтам: Дили раҳимат кай азми сулҳ дорад?
Гуфто: Магӯй бо кас, то вақти он дарояд. *Ҳофиз*

**РАҲИН** *а.* رهین **1.** гарав мондашуда, гаравӣ.

Зи баҳри зар зи чӣ гардад раҳини ҳар нокас
Ба ихтиёру иродат касе, ки инсон аст. *«Хористон»*

**2.** *маҷ.* мамнун, мадьюн, миннатдор ва шукргузор.

Ғарики неъмати ӯ шаҳриёри Кирмон аст,
Раҳини миннати ӯ подшоҳи Ғазнин аст. *Муиззӣ*

...Ба ҷону дил раҳини инъом ва миннати ӯ шаванд. *Авфӣ*

Ин банда муддатулҳаёт раҳини иноят ва отифати подшоҳ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҲИҚ** *а.* رحیق **1.** холис, соф, беғаш.

Ғизои рӯҳ бувад бодаи раҳиқ, алҳақ,
Ки рангу бӯш занад рангу бӯи гулро дақ. *Ибни Сино*

**2.** шароби соф, шароби бедурд.

Аз чашмаи хулд деҳ раҳиқам,
Ҳурони биҳишт кун рафиқам! *Шоҳин*

**раҳиқи мураввақ** шароби софи гуворо.

Раҳиқи мураввақ, ақиқи музоб,
Зароби чу симобу ёқути ноб. *Хоҷу*

**РАҲЛ I** *а.* رحل лавҳи китобхонӣ, курсичаи хурди китобмонӣ, махсусан барои гузоштани китобҳои муқаддас ҳамчун Қуръон.

Ӯ раҳле ниҳода ва китобе бар он раҳл мутолиа мекард. *Авфӣ*

Рӯзу шаб маҳрами ту килку давот,
Солу маҳ мӯниси ту раҳлу китоб. *Анварӣ*

**РАҲЛ** II *а.* رحل **1.** асбоб, анҷом, ҷиҳоз ва рахти хона; **маҳалли раҳл** ҷои иқомат, манзилгоҳ.

...Ҳар мақомро, ки хоҳад, маҳалли раҳлу манзили қасд тавонад дошт. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** асбобу анҷоми кӯч ва сафар.

Бо раҳл ва сиқл ва хавос ва мамолик ва бақияти асбоб ба Бастом рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

...Раҳл бар пушти ӯ [хар] кашида, саворӣ намудам. *Аҳмади Дониш*

**раҳли иқомат афкандан** муддати дарозе дар як ҷой манзил кардан.

**РАҲМ** *а.* رحم меҳрубонӣ, раҳмдилӣ, нармдилӣ, шафқат, аз гуноҳи касе гузаштан.

Бояд ки хашми шумо аз хашми ман беш бошад ё раҳми шумо аз раҳмати ман. *Аҳмади Дониш*

**РАҲМАТ** *а.* رحمت **1.** меҳрубонӣ, шафқат, ғамхорӣ, дилсӯзӣ; **раҳмат кардан** меҳрубонӣ кардан.

Модари ӯ бар ин меҳрубон аст, раҳмат мебояд кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**раҳмат овардан** меҳрубонӣ кардан; раҳм кардан.

Ҳаме раҳмат орад ба ту-бар дилам,
Нахоҳам, ки ҷонат зи тан бигсалам. *Фирдавсӣ*

**2.** *д.* бахшоиши гуноҳ, афв, омурзиш аз тарафи худо.

Чи хуш гуфт Фирдавсии покзод,
Ки раҳмат бар он турбати пок бод! *Саъдӣ*

◇ **раҳмат ба кафандузди аввалӣ** *зарб.* дар мавридҳое гуфта мешавад, ки ба ҷои одами бад бадтар аз он ба сари кор меояд.

**РАҲМОН** *а.* رحمان *д.* бахшоянда, раҳмкунанда (яке аз номҳои худо).

Он чӣ ба дастурии раҳмон диҳанд,
Кай зи паи ғорати шайтон диҳанд!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РАҲН** *а.* رهن гарав; ба гарав мондани чизе.

Ин ангуштарии ман ба бозор бар ва ба раҳн неҳ. *Авфӣ*

Гар муриди роҳи ишқӣ, фикри бадномӣ макун,
Шайхи Санъон хирқа раҳни хонаи хаммор дошт.
*Ҳофиз*

**РАҲНАВАРД** رهنورد *ниг.* **роҳнавард.**

**РАҲНАМО(Й)** رهنما(ى) *ниг.* **роҳнамо(й).**

**РАҲНАМУН** رهنمون *ниг.* **роҳнамун.**

**РАҲНАРАФТА** رەنرفته **1.** касе, ки роҳ нарафтааст, одами кам роҳ тайкарда; **2.** *маҷ.* одами бетаҷриба, хом.

Хомони раҳнарафта чӣ донанд завқи ишқ,
Дарьёдиле ба ҷӯи далерӣ сар омадӣ. *Ҳофиз*

**РАҲО** رها халосшуда; наҷотьёфта; озод, халос.

Раҳо нест аз чангу минқори марг
Сари пашшаву мӯр то пилу карг. *Фирдавсӣ*

**раҳо кардан** а) халос кардан, озод кардан, наҷот додан; сар додан.

Амир Исмоили Сомонӣ ... халқро раҳо кард.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Агар некӯкор бувад, раҳо кунанд ва агар на, ғулли дигаре бар он афзоянд. *Аҳмади Дониш*

б) гузоштан, тарк кардан, вогузор кардан.

Аз шаҳри худ ду фарсанг он сӯй шуда буд ва шаҳрро раҳо карда. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) додан, супурдан, мондан.

Чора ҷуз он надидем, ки рахт ва силеҳ ва ҷома раҳо кардему ҷон ба саломат бадар овардем.
*Саъдӣ*

г) *маҷ.* кушодан, яла кардан.

Оишаро гарданбанде буд аз ҷизъи ямонӣ ва дар он ҷо, ки дасту рӯй шуста буд, раҳо карда буд. Чун ёдаш омад, ба талаби он бирафт.
*«Таърихи Табарӣ»*

**раҳо шудан** а) халос шудан, наҷот ёфтан; б) ғурронда шудан, андохта шудан, сар дода шудан.

Ҷон бар мисоли тир аст андар камони қолиб,
Рав, дар нишона ҷӯяш, гар аз камон раҳо шуд.
*Шамси Табрезӣ*

◇ **аз коми дил раҳо кардан** аз муроди дил маҳрум кардан.

Аз коми дил раҳо кунадаш дасти рӯзгор
Онро, ки дасти ишқи вай аз дил ҷудо кунад.
*Анварӣ*

**РАҲОВАР(Д)** رهآور(د) *ниг.* **роҳовар(д).**

**РАҲОВӢ** رهاوى *мус.* навое аз мусиқӣ.

Лоҷарам аз саҳм он барбати ноҳидро
Банди раҳовӣ бирафт, рафт бирешим зи тоб.
*Хоқонӣ*

**РАҲОН(И)ДАН** رهاندن‖رهانيدن раҳоӣ додан, халос кардан, наҷот додан.

Маллоҳ дар об рафт, то якеро бираҳонид ва он дигар ҳалок шуд. *Саъдӣ*

Раҳонад хирад мардро аз бало. *Зарбулмасал*

**РАҲОӢ** رهائى наҷот, халосӣ, озодӣ.

Ба домам наёяд ба сони ту гӯр,
Раҳоӣ наёбӣ, бад-ин сон машӯр. *Фирдавсӣ*

Зи ҳодисоти ҷаҳон як дамам раҳоӣ нест,
Ки ҳодисоти ҷаҳон каҳрабои коҳи ман аст.
*Махфӣ*

**РАҲРАВ** رهرو *ниг.* **роҳрав.**

**РАҲРАФТА** رهرفته *ниг.* **роҳрафта.**

**РАҲСАНҶ** رهسنج *ниг.* **роҳсанҷ.**

**РАҲТ** *а.* رهط гурӯҳ, гурӯҳи мардон, қабила, қавм.

Ҳамчунон к-он зоҳид андар соли қаҳт
Буд ӯ хандону гирьён ҷумла раҳт. *Румӣ*

**РАҲТӮША** رهتوشه *ниг.* **роҳтӯша.**

**РАҲӢ** I رهى *ниг.* **роҳӣ.**

**РАҲӢ** II رهى **1.** банда, ғулом, чокар.

Чунон ки буд гумони раҳӣ ба бадаҳдӣ,
Ба оқибат ҳама аҳди ту ҳамчунон омад. *Анварӣ*

Раҳӣ, к-ӯ ба дил шодмон дорадат,
Беҳ аз бадписар, к-ӯ биёзорадат. *Асадии Тӯсӣ*

**2.** ба мавриди хоксорӣ ба ҷои ҷонишини шахсии 'ман' кор фармуда мешавад.

Ҳар заре, к-офтоб зод аз кон,
Ба раҳӣ борҳо фиристодӣ. *Ҳоқонӣ*

**РАҲҶӮЙ** رهجوی *ниг.* **роҳҷӯй.**

**РАҶАБ** *а.* رجب моҳи ҳафтӯми соли қамарии ҳиҷрӣ.

...Дар моҳи раҷаби соли саду панҷоҳу нӯҳ рафтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**РАҶАЗ** *а.* رجز **1.** *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз, ки дар як байти он шаш 'мустафъилун' такрор мешавад.

Дар каффи ту бод оби раз, бар пушт иксунию хаз,
Дар самъ гаҳ шеъру раҷаз, гоҳе сареу гаҳ рамал. *Ломей*

**2.** шеърҳое, ки бештар ҷанговарон ҳангоми ҷанг дар васфи мардонагии худ мехонданд.

Қатароти абарот бар рухсори ҳумоюни Қосим равон шуда, раҷазе мехонд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ногоҳ шутурсаворе дид, ки меояд ва раҷазе мегӯяд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҶИМ** *а.* رجیم **1.** ронда, рондашуда, сангсор шуда.

Саъдиё, ишқ наёмезаду шаҳват бо ҳам,
Пеши тасбеҳи малоик наравад деви раҷим. *Саъдӣ*

**2.** лаънатӣ, малъун (сифат ва лақаби шайтон).

Шайтони раҷим султони раҳимро аз ҷоддаи савоб мунҳариф гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҶМ** *а.* رجم **1.** сангсор кардан.

...Ба раҷм ҳукм кард, ... ба саҳро бурданд ва сангсор карданд. *Авфӣ*

**2.** дашном додан, ҳақорат кардан; мазаммат, маломат.

Шиққа, ки бахшид ба марде фақир,
Раҷм макун, гар бимурад, гӯ: Бимир! *Хисрави Деҳлавӣ*

**РАҶО||РИҶО** *а.* رجا||رجاء умед, орзу, чашмдошт.

Бо ҳама ҷурмам умед, бо ҳама хавфам раҷост,
Гар дирами мо мис аст, лутфи шумо кимиёст. *Саъдӣ*

Раҷои содиқ ва умеди восиқ аст, ки ... аз вай истирдод равад. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҶРОҶ** *а.* رجراج ларзон, ҷунбон.

Миёни табақа сӯрохе бошад ва ... симоби раҷроҷ дар вай резанд. *«Илми симиё»*

**РАҶУЛ** *а.* رجل марде, ки ба синни балоғат расидааст.

**РАҶУЛИЯТ||РУҶУЛИЯТ** *а.* رجولیت **1.** мардӣ.

Чингизхон, ки аз насли тотор буд, аз синни туфулият ба мақоми раҷулият расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мардонагӣ.

Ҳамийят ва руҷулияте, ки дар араб аст, надорӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РАҶЪАТ||РИҶЪАТ** *а.* رجعت **1.** боз гашта омадан; **2.** боз гашта омадани мард ба назди зани талоқшуда.

Аз сари мастӣ дигар бо шоҳиди аҳди шабоб
Раҷъате мехостам, лекин талоқ афтода буд. *Ҳофиз*

Се талоқ бар гӯшаи ҷодири арӯси мулк баст, ба навъе ки раҷъат мумкин набошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**РАҶҶОЛА** *а.* رجاله *ҷ.* **роҷил.**

Оммаи лашкар ва раҷҷолаи сипоҳ хӯд ва миғфар бар сар ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РЕ** номи ҳарфи дувоздаҳӯми алифбои арабии тоҷикии ر ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 200 баробар аст.

**РЕВ** ریو фиреб, макр, тазвир, ҳила.

Тую модарат — ҳар ду аз ҷанги дев
Бурун овaридам ба рою ба рев. *Фирдавсӣ*

Гар нишинад фариштае бо дев,
Ваҳшат омӯзаду хиёнату рев. *Саъдӣ*

**РЕВА** ریوه пушта, теппа.

Хок бӯ кард он дигар аз ревае,
Гуфт, к-ин аст аз висоқи бевае. *Румӣ*

**РЕВОС** I ریواس гиёҳи туршмазаи хушхӯр ва гуворо, ки баргҳои калон-калон дорад ва дар кӯҳҳо мерӯяд, соқаи пуробии нордонаш хӯрданист, чукрӣ, ревоҷ.

**РЕВОС** II ریواس ҳила, макр, дурӯягӣ.

Менадорӣ хабар ту, эй наснос,
Қи бувад банду ҳилату ревос... *Саноӣ*

**РЕГ** I ریگ **1.** сангрезаи судашуда, қум.

Ва аз Фараб то Байканд биёбонест дувоздаҳ фарсанг ва рег дорад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**реги равон** реги аз бод ҳаракаткунанда (дар биёбон).

Дар биёбони хушку реги равон
Ташнаро дар даҳон чи дур, чи садаф. *Саъдӣ*

**2.** биёбони регзор.

Сипаҳро гузар сӯи Хоразм буд
Ҳамон регу дашт аз дари разм буд. *Фирдавсӣ*

◇ **рег-рег** *кинoя аз* зарра-зарра.

Агар меҷӯст мурғе дар миёна,
Ҳамеша рег-регаш сангдона. *Хисрави Деҳлавӣ*

**рег шудан** майда шудан, ба гарду хок мубаддал шудан.

Ҳама рег шуд зери наъл андарун
Чу карбоси оҳордода ба хун. *Фирдавсӣ*

**рег дар кафш доштан** *киноя аз* ғараз ва мақсади пинҳонӣ дар коре доштан.

Агар реге ба кафши худ надорӣ,
Чаро бояст шайтон офаридан. *Носири Хисрав*

**рег дар кафшу кайк дар шалвор афтодан** *киноя аз* дучор шудан ба тарсу бим, ҳарос ва ташвиш.

Ҳазар он гаҳ куни, ки дарфитадат
Рег дар кафшу кайк дар шалвор. *Саноӣ*

**РЕГ** II||**РЕК** ریگ||ریک некбахт.

Сухан гуфтани нағзу кирдори нек
Бимонад чунон то ҷаҳон аст рек. *Фирдавсӣ*

**РЕЖ** ریژ ком, мурод, мақсад, ҳавас.

Диди ту режу ком бад-ӯ андарун басе,
Бо ридакони мутриб буди ба фарру зеб. *Рӯдакӣ*

Туро режи он аст, кушта шавам,
Дар ин орзу ман ба сар медавам. *Фирдавсӣ*

**рез** ریز *асоси замони ҳозираи* **рехтан.**

**РЕЗ** ریز майда, ҳар чизи хурд; қатра; як қулт, як ҷуръа.

Эй файзи раҳмати ту равон сӯи осиён,
Резе бирез бар дили Хоқонӣ аз сафо! *Хоқонӣ*

**рез-рез** реза-реза, парча-парча, пора-пора.

Ба дажҳим фармуд, то теғи тез
Бигирад, танашро кунад рез-рез. *Фирдавсӣ*

В-эй басо рояти адӯшиканон
Рез-рез аз дуои пиразанон. *Саной*

**РЕЗА** ریزه порчаи хурд, чизи майда, ҳар чизи бисьёр хурд.

Дарвеш ба ҷуз бӯи таомаш нашунидӣ,
Мурғ аз паи нон хӯрдани ӯ реза начидӣ. *Саъдӣ*
Сипеҳри баршуда парвизанест хунафшон,
Ки резааш сари Кисрову тоҷи Парвез аст. *Ҳофиз*

**реза-реза** хурд-хурд, майда-майда.

Фардо, ки реза-реза шавад тан ба зери хок,
Бархезаму чу зарра дароям зи равзанат. *Ҳилолӣ*

◇ **резаи симин** *киноя аз* ситорагон.

**РЕЗААНДОМ** ریزه‌اندام хурд, хароб; лоғар, лоғарбадан.

Аспҳои мо бар акси мо бувад — резаандом ва камқувват. *«Таърихи Фаришта»*

**РЕЗАХОНӢ** ریزه‌خوانی сухани оҳиста, гапи маҳину борик; замзама.

**РЕЗАХӮР** ریزه‌خور касе ки пасмондаи дастархони касонро чида мехӯрад.

Шоири муфлиқ манам, хони маонӣ мараст,
Резахӯри хони ман Унсурию Рӯдакӣ. *Хоқонӣ*

**РЕЗАЧИН** ریزه‌چین касе, ки чизҳои аз дастархон партофташударо мечинад; хӯшачин; *маҷ.* мӯҳтоҷи лутфу эҳсони касе; судбардор.

Мо ҳама уммедворони туем,
Резачини хони эҳсони туем. *Румӣ*

**РЕЗИДАН** ریزیدن рехтан, рехта шудан; *маҷ.* аз ҳам ҷудо рехтан, фарсуда шуда рехтан.

... Ба канори Даҷла ба ду ним заданд ва тани ӯро ҷиҳати эътибор аз ду ҷониби шаҳр биёвехтанд, то бипӯсид ва бирезид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**РЕЗОН** ریزان 1. рехташаванда, равон, пошанда.

Субҳдам, ё раб, кавокиб буд резон аз сипеҳр
Ё на, бар дарди дили ман чашми гардун мегирист. *Ҷомӣ*

2. рехта истода, пошида истода.

**РЕҚ** ریک *ниг.* **рег II.**

**РЕКОША||РЕКОСА** ریکاشه||ریکاسه хорпушт, хорпушти калон.

Қасе кард натвон зи заҳр ангубин,
Насозад зи рекоша кас пӯстин. *Унсурӣ*

**рес** ریس *асоси замони ҳозираи* **ресидан, риштан.**

**РЕС** ریس нахи тофташуда.

Маънияш пинҳону ӯ дар пеши халқ,
Халқ кай бинанд ғайри реси далқ?! *Румӣ*

**РЕСИДАН** ریسیدن 1. риштан, бо чарх аз пахта, абрешим, пашм ва ғ., ресмон тайёр кардан; 2. *маҷ.* фиғон кардан, зорӣ кардан, фарьёд кашидан.

**РЕСМОН** ریسمان нах, таноб, расан.

Фалак чу дид сарамро асири чанбари ишқ,
Бибаст гардани сабрам ба ресмони фироқ. *Ҳофиз*

◇ **ресмон дароз кардан** ба касе вақту фурсати дароз додан; имкон ва озодии амал додан.

Навомӯзро ресмон кун дароз,
Набигсил, ки дигар набиниш боз. *Саъдӣ*

**ба ресмони** *касе* **ба чоҳ афтодан** (*ё* **рафтан, шудан**) *киноя аз* ба сабаби шахсе ба бало дучор шудан.

Тарки ватан касе ба иродат намекунад,
Юсуф ба ресмони Зулайхо ба чоҳ рафт.*
Ресмони сустсурат ҳаст чоҳ,
Ту бад-ин ресмон марав дар чоҳ. *Хоҷу*

**РЕСМОНБОЗ** ریسمان‌باز дорбоз, касе, ки болои ресмон бозӣ ва рақс мекунад.

Нағма дар маҳфили тамошояш
Ресмонбози тори танбӯр аст. *Саиди Ашраф*

**РЕХАН||РИХАН** ریخن касе ё ҳайвоне, ки бемории исҳол дорад, дарунрав.

Яке олуда кас бошад, ки шаҳреро биёлояд,
Ҳам аз говон яке бошад, ки говонро кунад рихан. *Рӯдакӣ*

**РЕХТА** ریخته 1. *феъли ҳол ва сифати феъли замони гузаштаи* **рехтан;** 2. *адш.* *порчаи манзум ё мансуре ки* ба ду ё чандин забон гуфта шудааст.

Хунам чу шавад рехта, мастӣ кунад он чашм,
Аз рехта завқ асту тараб дар сари ҳинду. *Камоли Хуҷандӣ*

**забони рехта** забони омехта, махсусан аз форсӣ ва ҳиндӣ; 3. шарбат ва давои нӯшиданӣ, ки бо шакар тайёр мекунанд.

**РЕХТАГАР** ریخته‌گر касе, ки мис ё металлҳои дигарро гудохта, дар қолиб рехта, зарф ва олоти гуногун месозад.

Рӯзе маро зане бигирифту ба дӯкони рехтагар бурд, ки ҳамчунин ман мутаҳайир шудам, ки он чӣ буд? *Ҷомӣ*

**РЕХТАН** ریختن 1. равон кардан, ҷорӣ кардан; чакондан, таровиш додан.

Бе лаби лаъли ту сармастон шароби нобро
Аз қадаҳ хӯрданду аз мижгон ҳамон дам рехтанд. *Ҷомӣ*

2. нисор кардан, афшондан.

Ҳама зарру анбар биёмехтанд,
Зи шодӣ ба сар-бар ҳамерехтанд. *Фирдавсӣ*

3. фарсуда шудан, пӯсидан, аз ҳам ҷудо шудан.

Яке аз мулуки Хуросон султон Маҳмуди Сабуктагинро ба хоб дид, ки ҷумла вуҷуди ӯ рехта буд. *Саъдӣ*

4. маъданеро гудохта ба қолиб андохтан.

Сад ҳазорон сурат андар қолаби ҳусну ҷамол
Рехтанд, аммо зи ту матбӯътар кам рехтанд. *Ҷомӣ*

**РЕХТАПО** ريخته‌پا аспе, ки поҳояш хубу мутаносиб афтодааст.

Сахтсум, нармдум, огандасурин, паҳнкафал,
Чарбмӯ, хушкпай, афрохтасар, рехтапо.
*Санҷари Кошӣ*

**РЕЧОР||РЕЧОЛ** ريچار||ريچال 1. мураббо, мураббои меваҳои гуногун, ки дар шинни пухта шудааст.

Яке гарми бирьёну нон аз бараш,
Намакдону речор гирд андараш. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ*. гапи беҳуда, гапи беҷо, сафсата, гапи бесару нӯг.

**РЕШ** ريش 1. захм, яра, ҷароҳат.

Марҳам нагардад реши маро панди дӯстон,
В-андар дилам ҷароҳати гуфторшон бимонд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Раҳм бар ҳоли хеш бояд кард,
Марҳаме сарфи реш бояд кард. *Бедил*

2. захмдор, ярадор, захмӣ, маҷрӯҳ.

Дигар аз бетоқатӣ хоҳам гиребон чок зад,
Чанд бӯсам синаи решу дили афгорро! *Ҳилолӣ*

Аҳшо ва амъои ӯ аз талхӣ реш шуд. *Авфӣ*

◇ **реш ба филфил огандан** *киноя аз* бо ягон кор ё гапи нописандида дарди касеро сахттар кардан.

Дар ин андеша монда Ром бедил,
Чу реше буд оганда ба филфил.
*Фахриддини Гургонӣ*

**РЕША** ريشه 1. нах, торҳои пахтагин ё абрешимӣ, ки аз чизе овезон мебошад, шилшила.

Ба гавҳар ҳаме решаҳо бофта,
Зи бар шушаи зар бар ӯ тофта. *Фирдавсӣ*

**решаи дастор** фаши салла.

В-он кӣ аз рӯи кибриё дар баст
На ба авни сипоҳу ирзи савор,
Тахти хоқон ба гӯшаи болиш,
Тоҷи қайсар ба решаи дастор. *Анварӣ*

2. бех, бехи рустанӣ; ◇ **реша баровардан** қобилияти истодагӣ доштан, мустақил шудан, сари пои худ истодан.

Сарфарозӣ нест аз нашъунамо матлаб маро,
Хоҳам аз худ решаи худро барорам ҳамчу сарв.
*Соиб*

**реша кардан** ҷой кардан, мустаҳкам шудан.

Хорест ғам, ки дар дили мо реша кардааст,
Морест печутоб, ки дар ошьёни мост. *Соиб*

**реша печидан** *бар чизе киноя аз* дил бастан ба чизе.

Напечад бар дили кас решаи шавқи гирифторӣ,
Чу нахлам, то гиреҳ во мекунӣ, сар то ба по домам.
*Бедил*

**реша-реша шудан** пора-пора гаштан, ҷиғда-ҷиғда шудан.

Бо ақл гаштам ҳамсафар як кӯчаро аз бекасӣ,
Шуд реша-реша доманам аз хори истидлолҳо.
*Соиб*

**РЕШИДА** I ريشيده 1. фаши салла; 2. матоъи абрешимии нақшин.

Гуфт бар парниёни решида
Табла(-н) аттор шуд парешида. *Унсурӣ*

**РЕШИДА** II ريشيده 1. *феъли ҳол ва сифати феълии* **ре**шидан; 2. *маҷ*. рангпарида.

Рухам аз ранги туст решида,
Дилам аз зулфи туст печида. *Унсурӣ*

**РЕШИДАН** ريشيدن захмӣ шудан, маҷрӯҳ шудан.

Решид дилам, дар ҷигарам реша давонид
Ҳар хор, ки дар пои сагони ту халидо. *Савдо*

**РЕЪДА||РАЪДА** *а.* رعده ларза, ҷунбиш.

Чандон ки ӯро таскин карданд, ӯ музтарибтар буд ва реъдаи аъзои ӯ зиёдтар. *Авфӣ*

**РЕҒ** ريغ душманӣ, кина, адоват.

Ҷаҳон вежа кардам ба бурранда теғ,
Ҷаро дорад аз ман ба дил шоҳ реғ? *Фирдавсӣ*

**РЕҲ** *а.* ريح 1. бод, шамол.

Бехи дилро чу реҳи сарсар канд,
Шохи ҷонро риёҳ бифристад. *Хоқонӣ*

2. бӯй.

**РЕҲЛАТ** *а.* رحلت 1. кӯчидан, ҳиҷрат кардан аз ҷое ба ҷое.

Чун бар реҳлат ҷозим шуданд ... аз шаҳр берун шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ*. мурдан, вафот кардан.

Айби мастон макун, эй хоҷа, к-аз ин кӯҳна работ
Кас надонист, ки реҳлат ба чӣ сон хоҳад буд.
*Ҳофиз*

Ту ногоҳ реҳлат кунӣ ва аз ту фарзанде намонад. *Авфӣ*

**бори реҳлат (бар)бастан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан.

Чун бибанди бори реҳлат з-ин диёр,
Не писар, не духтарат ояд ба кор. *Ҷомӣ*

**РИБАТ||РАЙБАТ** *а.* ريبت *ниг.* **райб.**

Сухани ту [Димна] бар шафқату насиҳат маҳлул меафтад ва рибату шубҳат дар ҳаволии ин маҷоли дахл намеёбад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РИБО** *а.* ربا 1. нашъунамо, зиёдшавӣ, афзунӣ; 2. судхӯрӣ, фоидабарӣ; суд, фоида.

Банӣ-Умайя дар айёми ҷоҳилият рибо намехӯрданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РИБОХОР(А)** رباخوار(ه) судхӯр, фоидахӯр, он кӣ ба фоиз ва танзил ба мӯҳтоҷон пул қарз медиҳад.

Рибохоре аз нардбоне фитод,
Шунидам, ки ҳам дар нафас ҷон бидод. *Саъдӣ*

Гарчи касеро зи дирам чора нест,
Лек хасисе чу рибохора нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РИБОЪ** *а.* رباع *ҷ.* **рабъ.**

Дар он қилоъ ва рибоъ ду ҳазор бутхона ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РИБЪ** *а.* ربع таби се рӯз дар миён.

Соҳиби таби рибъ чун дар ин об дарояд, халос шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**РИБҚА** *а.* ربقه 1. ҳалқаи ресмон, ҳалқаи ришта; 2. юғ, гарданбанд.

Ҳар кас хоҳад, ки дӯст ва душман ... дар рибқаи тоати ӯ оянд, бояд ки ӯ ғизодори эшон бошад. *Авфӣ*

Агар бар дараш марг, агар зиндагист,
Сар оварда дар рибқаи бандагист. *Ҷомӣ*

**РИВОЯ||РИВОЯТ** *а.* روایه||روایت нақл кардани сухан ё хабар аз қавли касе; достон, қисса, нақл.

Ва ин сухан зиёдат аз се ҳазор сол аст, пас ин ҳисорро бад-ин ривоят вай бино кардааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ривоят аз ӯ кун, на аз гул, Камол,
Қ-аз он сад варақ ин ривоят хуш аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**РИВОҚ** *а.* رواق *ниг.* **равоқ.**

**РИВОҶ** *а.* رواج 1. равнақ, нашъунамо, пешрафт, тараққӣ.

*Ва умарои эшон тараққӣ ва ривоҷи дигарро* нахоҳанд ва нагузоранд. *Аҳмади Дониш*

2. бозоргир будан, часпон будани бозори чизе.

Чанд худро пеши мо қимат ниҳӣ, эй порсо,
Худфурӯширо ривоҷе нест дар бозори мо. *Ҷомӣ*

**РИДАК** ریدک ғулом, ғуломи ҷавон.

Парастанда бо ридаки моҳрӯй
Сухан гуфт з-он паҳлави номҷӯй. *Фирдавсӣ*

**РИДДАТ** *а.* ردت аз дин гаштан, махсусан аз дини ислом.

Аҳли Бухоро мусулмон шуданд ва боз чун араб бозгаштанд, риддат оварданд ва Қутайба се бор эшонро мусулмон карда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**РИДО** *а.* رداء болопӯш, або, либосе, ки аз болои либосҳои дигар мепӯшанд; ҷома.

Ҳошо, ки ман либоси саломат кашам ба дӯш,
Гар ишқам аз палоси маломат ридо кунад. *Ҷомӣ*

Ва ридои худро он ҳазрат густурда, ӯро бар он ҷо нишонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**РИЁ** *а.* ریا худро некӯкору хайрхоҳ нишон додан, некӯкорӣ ва покдомании зоҳирӣ, кореро барои намуди зоҳирӣ кардан.

Боданӯше, ки дар ӯ ҳеҷ риёе набувад,
Беҳтар аз зӯҳдфурӯше, ки дар ӯ реву риёст. *Ҳофиз*

На ҳукми ӯ ба таҳаввур, на адли ӯ ба нифоқ,
На ҳилми ӯ ба такаллуф, на ҷуди ӯ ба риё. *Манучеҳрӣ*

**риё кардан** мунофиқӣ кардан, дурӯягӣ кардан.

Азбаски кибриёи ҷамол аст дар сараш
Бар ошиқон чаро ба такаббур риё кунад? *Анварӣ*

**РИЁЗАТ** *а.* ریاضت 1. ранҷ, машаққат, заҳмат, ранҷ додан ба бадани худ.

Риёзат ба мартабае расонид, ки [Саноӣ] ҳамвора дар Ғазнин пойбараҳна мегардид. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**риёзати шоққа** меҳнати сахт.

Амирзода ... дар мадраса даромада, ба риёзати шоққа дар таҳсили улум машғул шуда. *Аҳмади Дониш*

2. парҳезгорӣ, порсоӣ, зоҳидӣ.

Аз ғояти риёзат ва ибодат рангаш зард гашта ... *«Равзат-ус-сафо»*

3. асп ром кардан, ром кардан.

**РИЁЗАТКАШ** ریاضت کش парҳезгор, зоҳид.

Риёзаткашӣ, ҷоми нӯшин бинӯш,
Бараҳнатанӣ, далқи шамъӣ бипӯш. *Хоҷу*

Риёзаткаш аз баҳри ному ғурур,
Ки табли тиҳиро равад бонг дур. *Саъдӣ*

**РИЁЗӢ** *а.* ریاضی илми ҳисоб, илме, ки аз миқдор ва адад баҳс мекунад, математика.

Дабирӣ ва шоирӣ аз илми мантиқ аст ва мунаҷҷимӣ аз фурӯи илми риёзӣ. *Низомии Арӯзӣ*

Шуд аз фусҳати хотири огаҳаш
Риёзи риёзӣ тамошогаҳаш. *Ҷомӣ*

**РИЁКОР** ریاکار касе, ки худро дар зоҳир покдоман ва хайрхоҳ нишон медиҳад, дурӯя.

Гуноҳомурзи риндони қадаҳсор,
Батоатгири пирони риёкор ... *Ҷомӣ*

**РИЁСАТ** *а.* ریاست *ниг.* **раёсат.**

**РИЁӢ** ریائی мансуб ба риё, риёкорона, аз рӯи мунофиқӣ.

Заҳир, сахт ғалат кардию надонистӣ,
Ки аслу фаръи муҳиббони ту риёӣ буд. *Заҳири Форьёбӣ*

Ман аз пири муғон дидам кароматҳои мардона,
Ки ин далқи риёиро ба ҷоме барнамегирад. *Ҳофиз*

**РИЁҲИН** *а.* ریاحین *ниг.* **раёҳин.**

**РИЗВОН** *а.* رضوان 1. хушнудӣ, хурсандӣ, ризомандӣ; 2. *маҷ.* биҳишт.

Ҳоҷати ман дар ду олам ҷуз гули рӯи ту нест,
Равзаи ризвони ман ғайр аз сари кӯи ту нест. *Туғрал*

Маи биҳишт нанӯшам зи дасти соқии ризвон,
Маро ба бода чӣ ҳоҷат, ки масти рӯи ту бошам. *Саъдӣ*

**РИЗО** *а.* رضا розигӣ, хушнудӣ, қаноатмандӣ.

... Гуфтанд, ки хомӯшӣ аз вай аломати ризо бошад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маро ба банди ту даврони чарх розӣ кард,
Вале чӣ суд, ки сарришта дар ризои ту баст. *Ҳофиз*

**ризо додан** розигӣ додан; итоат кардан, таслим шудан.

... Ва амирии Бухороро ба вай дод ва амир Исмоил бад-он ризо дод ва амир Наср бозгашт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**дар мақоми ризо будан** ба сарнавишти худ розӣ будан.

Биё, ки хотифи майхона дӯш бо ман гуфт,
Ки дар мақоми ризо бошу аз қазо магрез. *Ҳофиз*

**РИЗОТАЛАБ** رضاطلب ба хушнудии касе кӯшишкунанда, розигии касеро талаб ва орзукунанда, ризоҷӯ.

Он зан азим мувофиқ ва ҳамул ва ризоталаб омад. *Авфӣ*

**РИЗОЪ** *а.* رضاع ширхорагӣ, давраи ширхӯрии кӯдак.

Одамӣ..., чун айёми ризоъ ба охир расад, дар машаққати тааллум ... афтад. *«Калила ва Димна»*

**РИЗОЙ** رضاعی ҳамшир, ду бачаи аз пистони як модар шир макида; **бародари ризой** бародари ҳамшир; **хоҳари ризой** хоҳари ҳамшир.

**РИЗОҶӮ** رضاجو он кӣ хушнудии касеро мехоҳад, хоҳони ризояти касе.

**РИЗҚ** *а.* رزق рӯзӣ, кут, хӯрок.

Ризқ ҳарчанд бе гумон бирасад,
Шарти ақл аст ҷустан аз дарҳо.
Гарчи кас беаҷал намемирад,
Ту марав дар даҳони аждарҳо. *Саъдӣ*

**ризқи мақсум** ризқи қисмат шудаи рӯзмарра, насиб, расамат.

Ду чиз мухолифи ақл аст: хӯрдан беш аз ризқи мақсум ва мурдан пеш аз вақти маълум. *Саъдӣ*

**РИКОБ** I *а.* رکاب узангу.

Чун пой бар рикоб ниҳод, даволи рикобаш бигусаст. *«Таърихи Табарӣ»*

... Хост, ки савор шавад, дарвеше биёмад ва рикоби ӯ бигирифт. *Авфӣ*

◇ **рикоби гирон** мутаҳаммилӣ, ботамкинӣ, дар ҷанг собитқадам будан, бо ҳамлаи душман аз ҷо нарафтан.

Инони савлати Ҷайҳун чунон фурӯ гирам,
Ки аз рикоби гиронам бароварад фарьёд. *Анварӣ*

**рикоб афшондан** тайёрии саворӣ дидан, азми роҳ намудан.

Пас аз соле рикоб афшонд бар роҳ,
Сӯи мулки Сипоҳон ронд бунгоҳ. *Низомӣ*

**рикоб гарон кардан** *киноя аз* омода шудан барои хуҷум ба душман.

Ҳар куҷо роизи азми ту гарон кард рикоб,
Бар сари тавсани афлок тавон кард афсор.
*Анварӣ*

З-ӯ дили душман гарон гардад, сари душман сабук,
Чун сабук кардӣ инону чун гарон кардӣ рикоб.
*Муиззӣ*

**рикоб гарон шудан** *киноя аз* нишастан бар асп, савор шудан ба асп бо қасди ҷанг; **рикоб гирифтан** а) барои савор шудан тасмаи узангуро ба даст гирифтан; б) *киноя аз* ҳурмат кардан, мӯҳтарам шумурдан.

Гар офтоб на аз чоҳи субҳдам имрӯз,
Ки чун савор шудӣ, моҳи нав рикоб гирифт.
*Заҳири Форьёбӣ*

**рикоб дароз кардан** *киноя аз* савор шудан ба аспи саркаш.

Гаҳ таънае аз ин, ки рикобаш дароз кун,
Гаҳ базлае аз он, ки инонаш фурӯ гузор! *Анварӣ*

**рикоб соидан** *киноя аз* азми ҷанг кардан.

Ҳар куҷо сояд рикобу ҳар куҷо ронад сипоҳ,
Нусрат ӯро раҳбар асту давлат ӯро роҳбар.
*Муиззӣ*

**рикоб ҷунбидан** *киноя аз* тайёрӣ ба савор шудан.

Чун биҷунбад рикоби мансурат
Эй қиёмат, ки он замон бошад! *Анварӣ*

**дар рикоб андохтан** савор шуда ҳамроҳи худ касеро бурдан; **дар рикоб истодан** *киноя аз* омода будан ба ҷанг.

Чу гуфт ин сухан, дар рикоб истод,
Баровард бозу, инон баркушод. *Низомӣ*

**РИКОБ** II *а.* رکاب пиёла, ҷоми май, қадаҳ, соғар.

Хонча кун, суннати муғон меор
Дар булӯрин рикоб май як бор. *Хоқонӣ*

◇ **рикоби мардафкан** *киноя аз* пиёлаи калони пур аз май.

Акнун, ки инони умр дар дасти ту ҳаст,
Дар дасти ту он рикоби мардафкан беҳ. *Хоқонӣ*

**рикоби сегона** *киноя аз* пиёлае, ки се паймона май дар худ мегунҷонад, як пиёла ба ҷои се пиёла.

Соқиё, асп ҷоргома бирон,
То рикоби сегона бистонем. *Хоқонӣ*

**РИКОБДОР** رکابدار касе, ки рикоби аспи подшоҳ ва одами давлатмандро гирифта, ӯро савор мекунад ва худаш пиёда роҳ меравад.

... Бо як рикобдор ва ду ҷанибат аз шаҳр берун омад. *Авфӣ*

Даҳшат ба рикобдор ғалаба кард, саросема аз кӯҳ ба поён омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РИМ** ریم чирки ҷароҳат.

Аз дастҳои вай дар зимистон хун ва рим равон гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **рими оҳан** карахши рӯи оҳан, ки дар вақти болға задан аз он мерезад.

**РИМАН** ریمن *шакли кӯтоҳшудаи* **аҳриман.**

Ҳиммат шавад ҳиҷоб миёни ману назар,
Гар ман назар ба олами риман дароварам. *Хоқонӣ*

**РИМОЛ** *а.* رمال *ҷ.* **рамл** 1.

Чи ҳомуну кӯҳат, чи сангу римол,
Зи раҳ бозпасмондагон пурс ҳол. *Саъдӣ*

**РИМОЯТ** *а.* رمایت тирандозӣ.

Дар илми римоят бар ақрон мубоҳот менамоям.
*Авфӣ*

**РИМОҲ** *а.* رماح *ҷ.* **румҳ.**

Пушти ӯю пои ӯю гӯши ӯю гарданаш
Чун камону чун римоҳу чун синону чун миҷан.
*Манучеҳрӣ*

Мабодо сайди доми римоҳ ва кӯфтаи сиҳоми фано гардӣ. *Авфӣ*

**РИНД** رند **1.** зирак, хушьёр, озодфикр; бебок, бепарво нисбат ба аҳкоми шариат.

Айби риндон макун, эй зоҳиди покизасиришт,
Ки гуноҳи дигарон бар ту нахоҳанд навишт.
*Ҳофиз*

Шабравони дил ба шаҳристони зулфаш меравaнд,
Қай бувад фикри асас риндони дурдошомро.
*Туғрал*

**2.** айёш, ишратӣ, майхӯр.

Эй боданӯшӣ, ёд намеоядат, ки ту
Хуш мехӯрӣ зи ҷоми яке ринди сангсор.
*Шамси Табрезӣ*

Молиши риндон ва фосиқон вақте аз подшоҳ писандида ояд, ки ба нафси худ аз фуҷур парҳезад. *Аҳмади Дониш*

**РИНДОНА** رندانه риндӣ; бебокона.

Ҳамчу Ҳофиз ба рағми муддаиён
Шеъри риндона гуфтанам ҳавас аст. *Ҳофиз*

**РИНДӢ** رندی **1.** *бебокӣ, беларвоӣ нисбат ба аҳкоми шаръ.*

Менамояд гарчи манъ аз пешаи риндӣ маро
Гоҳ фикри зӯҳду гаҳ андешаи тақво маро ... *Шоҳин*

2. айёшӣ, ишратпарастӣ, майхӯрӣ.

Ҳофизо, май хӯру риндӣ куну хуш бош, вале
Доми тазвир макун чун дигарон Қуръонро. *Ҳофиз*

**РИОЯ||РИОЯТ** *а.* رعایه||رعایت **1.** нигоҳдорӣ, посдорӣ.

Ҳоҷатҳои эшонро раво кардӣ ва риояти ҳуқуқи эшонро бар хештан воҷиб дидӣ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Дар боби риояти раоё васияте чанд ... фурӯ хонд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. меҳрубонӣ, навозиш.

Ханда бошад риояти хубон,
Бӯса бошад инояти хубӣ. *Мушфиқӣ*

То чанд бори меҳнат бар дил тавон зи айём?
Як ҷав риояте кун, бедард, нотавонро! *Махфӣ*

**РИСОЛА** *а.* رساله **1.** мактуб, нома, хат.

Қосидро гирифтанд ва рисоларо бихонданд. *Саъдӣ*

Зи пардаҳои дили хунфишон чу нома нависам,
Ки хомаи мижа таҳрири он рисола намояд!
*Мушфиқӣ*

... Ба тариқи сулҳу салоҳ даромада, роҳи рақима ва рисоларо кушодаед. *Аҳмади Дониш*

2. асар, таълифи мухтасар оид ба як соҳаи илм.

Ҳикояти шаби ҳиҷрон ҳа з-он ҳикоятҳост,
Ки шаммае зи баёнаш ба сад рисола барояд. *Ҳофиз*

**РИСОЛАТ** *а.* رسالت **1.** *ниг.* **рисола; 2.** сафирӣ, элчигӣ.

Ӯро ба рисолат ба ҷое фиристода буд. *Авфӣ*

Агар малик маслиҳат бинад, маро ба рисолат назди пилон фиристад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

3. *д.* нубувват, пайғамбарӣ, расулӣ аз тарафи худо ба бандагон.

**РИТЛ** *а.* رطل *ниг.* **ратл** II.

Будаӣ буд, май биёр акнун,
Ритл пур кун, магӯй беш сухун. *Рӯдакӣ*

Аввал падари пир хӯрад ритли дамодам,
То муддаиён ҳеҷ нагӯянд ҷавонро. *Саъдӣ*

**РИФОҚ** *а.* رفاق *ҷ.* **рафқа||рафқат.**

Гуфт сӯфиро, бирав сӯи висоқ,
Як гилем овар барои ин рифоқ. *Румӣ*

**РИФОҲ** *а.* رفاه *ниг.* **рафоҳ.**

**РИФЪАТ** *а.* رفعت *ниг.* **рафъат.**

**РИФҚ** *а.* رفق нармӣ, мулоимат, мадоро, меҳрубонӣ, лутф.

Чун дар каффаи ахлоқи он ... қаҳр ва саёсат омадааст, бояд ки дар каффаи хулқи мо рифқ ... бошад. *Авфӣ*

Ба иборати ширин ва рифқи тамом зарари онро боз намоям. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РИХАН** ريخن *ниг.* **рехан.**

**РИШ** ریش мӯйҳои чакка ва манаҳи мардон.

Риши худро ҳаме хизоб кунӣ,
Хештанро ҳаме азоб кунӣ. *Рӯдакӣ*

◇ **риш кандан** *киноя аз* ташвиш ва заҳмати бефоида кашидан.

Он курраяк ба модари худ гуфт: Чун ки мо
Обе ҳамехӯрем, сафире ҳамезананд?
Модар ба курра гуфт: Бирав, беҳуда магӯй!
Ту кори хеш кун, ки ҳама риш мекананд! *Саноӣ*

**риш шона задан** *киноя аз* омода шудан ба коре.

Яке аз ҷамъ харфурӯшона
Баҳри он кор риш зад шона. *Ҷомӣ*

**риш дар дасти дигаре доштан** ихтиёри худро ба дасти дигаре супурдан, дар кору рафтор мустақил набудан.

Ҳар кӣ дил пеши дилбаре дорад,
Риш дар дасти дигаре дорад. *Саъдӣ*

**пеши** *касе* **риш доштан** назди касе ҳурмату эътибор доштан.

Пеши муфтӣ бе қабули ришва кас рише надошт,
Баҳри мард ислоҳи кори халқ чун даллок кард.
*Шафеи Асар*

Чу бе зар пеши кас рише надорад ҳоҷа, ҷо дорад,
Ки ҷои сиккаи мардӣ шуморад сиккаи зарро.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ришу қайчӣ — ҳар ду дар дасти шумост** *зарб.* яъне *ҳамаи ихтиёрот ба дасти шумост.*

**РИШВА||РИШВАТ** *а.* رشوه||رشوت пул ё чизе, ки ба шахси соҳибмансабе барои ба нафъи пул ё чиздиҳанда иҷро кардани ягон кори ғайриқонунӣ ё ноҳақ дода мешавад, пора.

Ба ришвати пинҳон ва ба ҳар маъно ба ҳеҷ чизе хештанро олуда накард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Мӯҳтасиб, ришва ҳаром аст, ту хоҳӣ хӯрдан,
Ман ҳам ар май хӯрам, инсоф куну хурда магир!
*Шоҳин*

Ва ҳам инчунин дар обе, ки ҳанӯз аз манбаъ наҷӯшида, мироб ришва ситонад. *Аҳмади Дониш*

**РИШВАТСИТОН** رشوتستان порахӯр, ришвахӯр.

Бигӯ, он чӣ донӣ, ки ҳақ гуфта беҳ,
На ришватситонию, на ишвадеҳ. *Саъдӣ*

**РИШГОВ** ریش گاو аҳмақ, аблаҳ, гоҷ; хомтамаъ.

Гуфт бо вай писар, ки, ӯй бобо,
Кӣ бувад ришгов, гӯй бобо! *Ҷомӣ*

Марде аз дигаре пурсид: Ришгов кист? Гуфт: Он кӣ аз бом то шом дар кӯю барзан гардад ба умеди он, ки нақде дар роҳ ёбад.*

**РИШОША** *а.* رشاشه *ниг.* **рашоша.**

**ришт** رشت *асоси замони гузаштаи* **риштан.**

**РИШТ** رشت табиат, ниҳод, сиришт.

**РИШТА** I رشته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **риштан; 2.** ресмон, нах.

Ҳаме ришта хонӣ каманди маро,
Бубинӣ кунун танг банди маро. *Фирдавсӣ*

Натавон дӯхт ҷуз ба риштаи васл
Ҷигаре, к-аз фироқ гардад чок. *Ҷомӣ*

◇ **риштаи борон** *киноя аз* бороне, ки пайваста меборад, борони сим-сим.

Аз ҳавои тар барафрӯзад чароғи ишратам
Риштаи борон бувад шерозаи ҷамъиятам. *Соиб*

**риштаи сардаргум** кори дарҳам-барҳам, кори бесару нӯг.

Қасе аз риштаи сардаргуми мо огаҳӣ дорад,
Ки шаб аз хор-хори дил ба бистар сӯзан афшонад. *Соиб*

**риштаи субҳ** *киноя аз* субҳи козиб.

Яке дар абри баҳорӣ нигар, ки риштаи субҳ
Чӣ гуна мегусилад донаҳои лӯълӯъро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**риштаи таб** ресмоне, ки аз рӯи ақидаи хурофӣ духтари ба шавҳар нарасида бо дасти чап ресида, бар он афсун мехонад, ва ё мулло бо дуо риштаро гиреҳ баста гӯё таби беморро бо он мебандад.

Қушоишҳо бувад дар интиҳо аз бастагӣ дилро,
Гиреҳ аз риштаи таб ӯқдаи табхол накшояд. *Соиб*

**риштаи умр** а) риштае, ки бо гузашти ҳар як соли умр ба он гиреҳе мезадаанд ва синни кас аз адади гиреҳҳои он маълум мешудааст.

Гавҳари дандон зи пирӣ рехт чун шабнам ба хок,
Уқдаҳо дар риштаи умр аз шумори сол монд. *Соиб*

б) давомати умр; **ришта дароз додан** *киноя аз* мӯҳлат ва фурсат додан.

Бар дили осуда нахоҳӣ гиреҳ,
То битавон, ришта дарозаш бидеҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ришта дароз кардан** *киноя аз* давом додан, дароз кашондан, кашол додан.

Ҷон орамида мешавад аз изтироби ишқ,
Ин риштаро дароз кунад печу тоби ишқ. *Соиб*

**ришта задан** *киноя аз* паймудани замин, чен кардан; тасвия, ҳамвор намудан ва рост кардан.

Чу азми ҷаҳон гаштан оғоз кард,
Ба ришта задан риштаҳо соз кард. *Низомӣ*

**риштаи ақд бастан** никоҳ бастан, издивоҷ кардан.

Ин ҳар ду ба ҳам хуҷаста бодо,
Дар риштаи ақд баста бодо. *Ҳилолӣ*

**риштаи дурри самин рехтан** *киноя аз* шеър ва суханҳои нағз гуфтан ва навиштан.

Рехт басе риштаи дурри самин,
Гашт ба як ришта сиришта замин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ришта ба ангушт бастан** *киноя аз* он кӣ барои ёдоварии чизе ба ангушт ресмон мебананд.

Ғофил машав зи марг, ки дар чашми аҳли ҳуш
Мӯи сафед ришта ба ангушт бастан аст. *Соиб*

**бар сари ришта рафтан** *киноя аз* гаштан ба кор ва ё гапи аввалӣ, такрор кардан.

Марав бар сари ришта бори дигар,
Мабодо, ки дигар кунад ришта сар. *Саъдӣ*

**РИШТА** II رشته беморие, ки аз хӯрдани обҳои гандида ва табоҳшуда дар зери пӯсти тани инсон кирми сафеди дарозе пайдо мешавад.

Якеро ҳикоят кунанд аз мулук,
Ки бемории ришта кардаш чу дук. *Саъдӣ*

**РИШТАН** رشتن *ниг.* **ресидан; ришта риштан** ресидани пашму пахта ва м. ин.

Аз хирқа танат дид, Камол, он маҳу мегуфт:
Ин риштаи борик дар ин хирқа кӣ риштаст? *Камоли Хуҷандӣ*

**РИШТУНУК** ریش تنک камриш, буэриш; кӯса.

Мансур марде буд дарозболо, хушкандом, риштунук. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РИШХАНД** ریشخند **1.** масхара, истеҳзо, мазоҳ.

Додани мукрим шарафе шуд баланд,
Додани мусриф базаҳу ришханд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Пас дар ҳақиқат ин на хидмат кардан аст бар малик, балки ришхандест бар вай. *Аҳмади Дониш*

**2.** тамаллуқ, хушомадгӯӣ.

**РИҚ** I *а.* ریق оби даҳон.

З-он ки мӯъмин хӯрд бигзида набот,
То чу нахле гашт риқи ӯ ҳаёт. *Румӣ*

**РИҚ** II ‖ **РИҚҚ** *а.* رق бандагӣ, ғуломӣ, асорат.

Агарчи молики риққиву подшоҳи баҳаққӣ,
Ҳамат ҳалол набошад зи хуни банда тағофул. *Саъдӣ*

**РИҚБА‖РИҚБАТ** *а.* رقبه‖رقبت чизеро ба тахти назорат ва мушоҳида гирифтан, дар паи чизе шудан.

Дупайкар шуда риқба бар пайкараш,
Зуҳал ҳиндуи посбони дараш. *Хоҷу*

**РИҚОБ** *а.* رقاب *ҷ.* **рақаба.**

Унсурии Балхӣ молики риқоби сухантирозист. (3) *«Хизонаи омира»*

**РИҚОЪ** *а.* رقاع *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **руқъа‖руқъат; 2.** яке аз шаш тарзи хати арабӣ, ки онро Ибни Муқла ном шахс ихтироъ кардааст.

В-ар аз фиқҳ дармонам, оям ба мактаб,
Нависам хати насху сулсу риқое. *Хоқонӣ*

**РИҚОЙ** رقاعی *ниг.* **риқоъ 2.**

Он ҷаноб... бо масоили аксари улум ошноӣ дошт ва хатти насх ва сулс ва риқой хуб навиштӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**РИҚОҚ‖РУҚОҚ** *а.* رقاق нони тунук, нони нозук.

...Қ-эй шарифи ман, бидав сӯи висоқ,
Ки зи баҳри чошт пухтастам риқоқ. *Румӣ*

Суфраи нон кашиду лахте хӯрд
Аз руқоқи сафеду гирдаи зард. *Низомӣ*

**РИҚҚ** *а.* رق *ниг.* **риқ** II.

**РИҚҚАТ** *а.* رقت **1.** тунукӣ, нозукӣ, латофат.

Шаробе мушоҳида кард, ки ба риққату хушхории он муддатулумр надида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** меҳрубонӣ, нармдилӣ, ҳисси ғамхорӣ; таассур.

...Тазаррӯи он бечора бидид, бар вай риққат овард. *Авфӣ*

Султонро риққате пайдо шуд, гуфт: Дар ҳаққи Фирдавсӣ ҷафо ва кам-иноятӣ кардам. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РИҚҚИ(Й)ЯТ** *а.* رقیت бандагӣ, ғуломӣ, асорат.

Бисёре аз умаро даъвии риққият карда, аз куштан халосӣ ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Кист мавло? Он кӣ озодат кунад,
Банди риққият зи поят барканад. *Румӣ*

**РИҲОЛ** رحال *ҷ.* **раҳл** II.

Пас ба гардунш ниҳод ӯву аёли ӯ,
Гови гардун бикашиданд риҳоли ӯ. *Манучеҳрӣ*

**РИҲОН** *а.* رهان *ҷ.* **раҳн.**

Тирозе нав ангезам андар ҷиҳон,
Ки хоҳад зи ҳар кишваре нав риҳон. *Низомӣ*

**РИЧО** *а.* رجاء *ниг.* **раҷо.**

**РИЧОЛ** *а.* رجال *ҷ.* **раҷул.**

Ҷамъе нишаста буданд ва сухани камолу нуқсони риҷол дарпайваста. *Ҷомӣ*

**РИЧОЛУЛҒАЙБ** *а.* رجال‌الغیب *д.* одамони муқаддас ва бузургворе, ки аз наварҳо ғоиб мебошанд.

Риҷолулғайб дар дам аз назари ӯ ҳар ду ғоиб шуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**РИЧС** *а.* رجس палидӣ, касофат, қабоҳат, мурдорӣ, ҳар кори палиду зишт.

Фармуд, ки... ҳайати Шарафуддин аз ... риҷси сирати ӯ мухбир аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**РИЧЪАТ** *а.* رجعت *ниг.* **раҷъат.**

**РОБЕЪ** *а.* رابع чорум.

Пас гӯем: Ҳар кас, ки мисраи робеъ бигӯяд, бо вай суҳбат медорем, вагарна моро маъзур дор. *Ҷомӣ*

**РОБИАН** *а.* رابعاً дар навбати чорум.

Робиан, чун сӯхт моро мазраа,
Менадонам хомиса аз робиа. *Румӣ*

**РОБИТА** *а.* رابطه алоқа, муносибат, вобастагӣ; *маҷ.* дӯстӣ.

Робитаи видод ва қоидаи иттиҳод миёни эшон мустаҳкам гашт. *Ҷомӣ*

Ҳар ду ба иллати маҷоат робитаи рафоқат дуруст карданд. *Аҳмади Дониш*

**РОВАД** راود ҷое, ки марғзор, обҳои равон ва пуштаҳо дорад.

Фасила ба ровад ҳамедоштӣ,
Шабу рӯз дар дашт бигзоштӣ. *Фирдавсӣ*

**РОВАК** راوک соф, пок, холис, софу беғубор.

**РОВАКӢ** راوکی соф, беғаш, холис, гуворо.

Бигзашт моҳи рӯза ба хайру муборакӣ
Пур кун қадаҳ зи бодаи гулранги ровакӣ. *Заҳири Форьёбӣ*

Биё, соқиё, з-он маи ровакӣ,
Ки сайди тараброкунад новакӣ. *Ҷомӣ*

**РОВАРО||РААВРО** راورا||راورا хорпушт.

Рӯзи дигар чу шеъри тақозои ман шунид,
Сар даркашид ҳамчу раавро зи тарсу бим. *Заҳири Форьёбӣ*

**РОВАҚ** *а.* راوق *шакли арабишудаи* **ровак.**

Биё, соқӣ, он ровақи рӯҳбахш
Ба коми дилам барфишон чун дурахш *Низомӣ*

**РОВИЯ** I *а.* راویه як ҷуфт машки об, ки ба ҷорпо бор карда мекашонанд.

Бандае мешуд сияҳ бо як шутур,
Ровия аз оби софӣ карда пур. *Румӣ*

**РОВИЯ** II *а.* راویه *муаннаси* **ровӣ** I.

**РОВӢ** I *а.* راوی **1.** касе, ки хабар ё ҳикоятеро аз забони каси дигар нақл мекунад, ривояткунанда, нақлкунанда, гӯянда.

Шоир Шаҳиду Шӯҳра, Фароловӣ,
В-ин дигарон ба ҷумла ҳама ровӣ. *Рӯдакӣ*

Зи ровӣ чунин ёд дорам хабар,
Ки пешаш фиристод тунге шакар. *Саъдӣ*

**2.** одами махсус, ки шеъри шоирро дар ҳузури подшоҳ ба оҳанги дилкаш ва писандида мехонд.

Чун Фирдавсӣ «Шоҳнома» таълиф кард, нассохи ӯ Алии Дайлам буд ва ровӣ Абӯдулаф. *Низомии Арӯзӣ*

**РОВӢ** II *а.* راوی аспбон, саис, нигаҳбони асп.

**РОГ** *ҳ.* راگ *ниг.* **рок** I.

**РОД** راد босаховат, сахӣ, карим, ҷавонмард, кушодадаст.

Не ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род!
Не ки Рустам нест дар ҷанги ту мард! *Рӯдакӣ*

Яке паҳлавон буд деҳқоннажод,
Далеру бузургу хирадманду род. *Фирдавсӣ*

Марде буд, ки аз вай родтар ва ҳавсаладортар ва ҷавонмардтар кам дидаанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**РОДМАРД** رادمرد одами олиҳиммат, олиҷаноб, сахӣ.

Шуд он замон, ки ба ӯ унси родмардон буд,
Шуд он замона, ки ӯ пешкори мирон буд. *Рӯдакӣ*

Муддати сӣ сол дар мулки салотин кардай
Миннати шоҳону шукри родмардон иктисоб. *Муиззӣ*

**РОДӢ** رادی олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ, саховат.

Дасти худ чун дароз бинад мард,
Шавад андар сахову родӣ фард. *Саноӣ*

Ҷаҳон ӯ рост медорад ба шодӣ,
Кеҳу меҳро ҳамебахшад ба родӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**РОЕЪ** *а.* رایع **1.** афзоянда, зиёдшаванда; **2.** мафтункунанда, ба шигифт оваранда.

Ба луғати шоеъ ва иборати роеъ... қаноат кардааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОЗ** راز матлаби пӯшида, пинҳон, асрори дил, он чӣ дар замири дил аст.

Моро кай метавонанд аз забонҳо ҷамъ кард акнун,
Ман он рози ниҳон будам, ки берун аз даҳан рафтам. *Сайидо*

Роз бо марди соддадил ва бисьёргӯй ва майхора ва парокандасӯҳбат магӯй, ки ин тоифа аз мардум бар таҳаффуз ва китмони он қодир набошанд. *«Марзбоннома»*

◇ **рози дили об** *киноя аз* тарӣ, рутубати об, ки боиси сабзиши гиёҳҳост.

Хуш-хуш зи назар гашт ниҳон рози дили об,
То хок ҳаме арз диҳад рози ниҳонро. *Анварӣ*

**роз кушодан** ошкор кардани сир, фош кардани он чӣ дар замири дил аст.

Чун ҷон зи лабаш нафас кушояд,
Гар роз кушода гашт, шояд. *Низомӣ*

**роз сиголидан** ба таври махфӣ маслаҳат андешидан.

Миёни ду бадхоҳи кӯтоҳдаст
На фарзонагӣ бошад эмин нишаст,
Ки гар ҳар ду бо ҳам сиголанд роз,
Шавад дасти кӯтоҳи эшон дароз. *Саъдӣ*

**роз шикастан** фош ва ошкоро кардани сир.

Яке доварӣ соз, кин бифганӣ,
Тиҳӣ монию рози ман нашканӣ. *Фирдавсӣ*

**роз шикофтан** кушодани сир; изҳор ва баён кардани замири дил.

Модар ба падар шикофт розаш,
То роҳ барад ба баргу созаш. *Файзӣ*

**роз ба рӯи рӯз афтодан** *ниг.* **роз бар сари бозор ниҳодан; роз ба саҳро афкандан** *ниг.* **роз бар сари бозор ниҳодан.**

Гирди ҷаҳон шуд самар қиссаи Хисрав аз он,
Ишқ ба саҳро фиканд рози дили тангро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**роз бар сари бозор ниҳодан** *киноя аз* фош ва паҳн кардани сир.

Рози мо бар сари бозор ниҳад, гар наниҳад,
Оҳ, занҷир ба пои дили девонаи мо! *Зуҳурӣ*

**роз дар миён ниҳодан** розро ошкор кардан.

Пайваста дар ин андеша буд, ки ин роз бо кӣ дар миён ниҳад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РОЗГӮ** رازگو касе, ки сирҳоро фош мекунад.

Лутф кун, эй роздони розгӯ,
Он чӣ бозат сайд кардаш, боз гӯ. *Румӣ*

**РОЗДОН** رازدان сирдон, донандаи сир.

... Ки эй роздонони донишпажӯҳ,
Кушояндаи мушкили ҳар гурӯҳ. *Ҷомӣ*

**РОЗДОР** رازدار нигоҳдорандаи сир.

Туро сабову маро оби дида шуд ғаммоз,
Вагарна ошиқу маъшуқ роздоронанд. *Ҳофиз*

Гавҳари силки иттисол шавад,
Роздори шаби висол шавад. *Ҷомӣ*

**РОЗИҚ** *а.* رازق **1.** ризқдиҳанда, рӯзидиҳанда.

Розиқи хешро намедонӣ,
Бандаи обу чокари нонӣ. *Саноӣ*

**2.** яке аз номҳои худо.

**РОЗИҚӢ** رازقی **1.** мансуб ба розиқ; **2.** номи яке аз навъҳои ангур.

Розиқию малоҳию ҷазарӣ
Бударию гулобию шакарӣ. *Низомӣ*

**3.** як хел гули сафеди хушбӯй.

**РОЗРЕЗӢ** رازریزی фош кардани сир, ошкор кардани сир.

... К-аз он ҳарф бозортезӣ кунам,
Зи лаб гавҳари розрезӣ кунам. *Ҷомӣ*

**РОЗӢ** I رازی **1.** мансуб ба шаҳри Рай, бошандаи шаҳри Рай.

Дар сафар афтанд бо ҳам, эй азиз,
Марвазию розию румию курд. *Рӯдакӣ*

Ба чорасозӣ бо хасми ту ҳамекӯшам,
Ки марвазиро кор уфтода бо розӣ. *Сӯзанӣ*

**2.** нисбаи табиб ва донишманди машҳур Абӯбакр Муҳаммад, ки дар асри X зиндагӣ кардааст.

**РОЗӢ** II *а.* راضی хушнуд, ризоманд, қонеъ.

Ҳар кас, ки тамарруде дар хотир дорад, аз уммол розӣ нест. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Маро ба банди ту даврони чарх розӣ кард,
Вале чӣ суд, ки сарришта дар ризои ту баст. *Ҳофиз*

**розӣ омадан** розӣ шудан.

Ҳар кӣ бошад ташнаву чашма наёбад ҳеҷ ҷой,
Бегумон розӣ биёяд, гар биёбад обканд.
*Шаҳиди Балхӣ*

**РОЗҶӮ(Й)** رازجو(ی) ҷӯяндаи сир; *маҷ.* кунҷков, ҷосус.

Рӯзе аз савби шаҳру арсаи дашт
Розҷӯе ба сӯи кӯҳ гузашт. *Ҷомӣ*

**РОИЗ** *а.* رایض **1.** ромкунандаи тавсан, той, ки қобили саворӣ шудааст, ба саворӣ омӯзонандаи курраи асп.

Ҳар он роиз, ки тавсанро кунад ром,
Кунад оҳистагӣ бо курраи хом. *Низомӣ*

Андеша бар он гумошт, ки он ду тавсани осиро ба дасти кадом роиз дар зери бори итоат орад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* чобуксавор, тезгард.

Ҳироми роизи килки кафи моро чӣ мепурсӣ?
Ду оламро намояд тай ба як ҷавлон саманди мо.
*Туғрал*

**РОИҚ** *а.* رائق‖رایق **1.** соф, латиф.

Шахсе аз миён бархост, ки ҷамоле роиқ дошт.
*Авфӣ*

Шоҳин на туро ҳарифи содиқ,
На ҷоми пур аз шароби роиқ. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* равон, фасеҳ, салис.

Ба ибороти роиқ ва истиороти лоиқ ба адои рисолат қиём намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОИҲА** *а.* رایحه бӯй.

Он роиҳаи зулф аст ё лахлахаи анбар,
Ё ғолия месояд дар боғ паи ҳусн ӯ? *Ҳофиз*

Яъқубсифат дида манеҳ бар раҳи уммед,
К-он роиҳаи Юсуфӣ ҳамроҳи сабо нест. *Махфӣ*

**РОИҶ** *а.* رائج‖رایج **1.** ҳар чизе, ки равоҷ ва пешравӣ дошта бошад, махсусан пул.

Сими қадим аз нуқраи холис буд ва ин сим, ки ба ахлот заданд, сиёҳ омад; аҳли Бухоро нагирифтанд ... Султон ба ҳамин қимат гирифт, то роиҷ шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** моле, ки талабгораш зиёд аст.

**РОЙ** I *а.* رای **1.** *ниг.* **раъй** I.

Ҳам ӯ бениёз асту мо бандаем,
Ба фармону рояш сар афкандаем. *Фирдавсӣ*

... Ки доранд буньёди рӯин зи пой
Ҷавонон ба шамшеру пирон ба рой. *Саъдӣ*

**рои мусаддад** андешаи маҳкам, фикри дуруст; **рои равшан** андешаи қавӣ, фикри возеҳ ва маъқул.

Мулкро аз рояти иқболу рои равшанаш,
То ки нуру соя бошад, соя боду нур бод! *Анварӣ*

**рои разин** фикри дуруст, мулоҳизаи қавӣ.

Эй зи паи оби мулку равнақи давлат
Воқеаи фитна карда рои разинро. *Анварӣ*

**рой кардан** андеша кардан, фикр кардан, қасду ирода кардан.

Чу дидиш, гӯяш, к-аз ин сӯ гарой,
Зи наздики мо кун суви Ҷом рой. *Фирдавсӣ*

**2.** чора, илоҷ, роҳ.

Агар бар дарахти барӯманд ҷой
Наёбам, ки аз бар шудан нест рой ... *Фирдавсӣ*

◇ **рои осмонӣ** *д.* иродаи ғайбӣ, қазои илоҳӣ, хости худо, қисмат ва тақдир.

Агар осмонӣ чунин аст рой,
Касеро ба рози фалак нест пой. *Фирдавсӣ*

**рой доштан** азм кардан, майл доштан.

... Ки ин ҷо зи баҳри чӣ доранд ҷой
В-аз ин ҷо ба сӯи кӣ доранд рой? *Ҳоҷу*

**рой задан** ба касе дар тадбири коре маслиҳат додан.

Ҳар як андар кори вай рое заданд,
Дар халосаш дастею пое заданд. *Ҷомӣ*

**рой ниҳодан** қарор додан, *ба* коре қасд кардан.

Ҷуз ин ҳар чӣ гӯӣ ту, поён диҳем,
Ба дидори ту рои фаррух ниҳем. *Фирдавсӣ*

**рой овардан** қасд кардан; розигӣ додан.

Ба озурдани кас наёвард рой,
Бурун аз хати адл наниҳод пой. *Фирдавсӣ*

**РОЙ** II *ҳ.* راى лақаби подшоҳони Ҳинд, роҷа.

Ҳаме нигун шавад, аз бас ниҳебу ҳайбати ту
Ба турк хонаи хону ба Ҳинд рояти рой. *Унсурӣ*

Ва султон Туғлақхон ба итоати рои он ҷо иктифо кард. *«Таърихи Фаришта»*

**РОЙГОН** رایگان муфт, бепул, маҷҷонӣ.

Ту наёбӣ ҷоми ҳакро ройгон,
Харҷ бояд кард онро нақди ҷон. *Шоҳидӣ*

Амир Маҳмудро Хуросон ба ройгон ба даст омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ройгон ёфтан** чизеро бе меҳнат, муфт ва бе пул ба даст овардан.

Моли мардум чӣ сон амон ёбад,
Хоса вақте ки ройгон ёбад. *Бедил*

**РОЙГОНХОР||РОЙГОНХОРА** رایگان‌خوار||رایگان‌خواره муфтхӯр, касе, ки аз ҳисоби дигарон умр ба сар мебарад.

Напечам сар аз ройгонхорагон,
Магар безабонону бечорагон. *Низомӣ*

**РОЙЗАН** رایزن машваратчӣ, маслиҳатдиҳанда, гӯяндаи фикр ва мулоҳизаи нек.

Набера чу шуд ройзан бо ниё,
Аз он ҷойгаҳ бардамад кимиё. *Фирдавсӣ*
Чу Доро дар он доварӣ рой ҷуст,
Дили ройзан буд дар рой суст. *Низомӣ*

**РОЙСОЗ** رای‌ساز маслиҳатчӣ, машваратдиҳанда.

Надид ӯ ҳаме мардуми ройсоз,
Расидаш ба тадбирсозон ниёз. *Фирдавсӣ*

**РОЙШИНОС** رای‌شناس касе, ки баду неки маслиҳатҳоро фарқ ва мулоҳиза мекунад.

Орифандеш буду ройшинос,
Порсоишро набуд қиёс. *Низомӣ*

**РОК** I ||**РОГ** *ҳ.* راک||راگ *мус.* номи навое аз мусиқӣ.

Насри талқини ҳарифон нашунид он, ки ба ноз
Гӯш бар замзамаи нағмаи Рокам дорад. *Шоҳин*

**РОК** II راک кӯчқор.

**РОКЕЪ** *а.* راکع хамшаванда, касе, ки то зону хам шуда таъзим мекунад; рукӯъкунанда дар намоз.

*Қай расонанд он амонатро ба ту,*
То набошӣ пешашон рокеъ ду тӯ. *Румӣ*

...Як гӯшро ба дасти ниёзмандӣ гирифта, монанди рокеон пушт хам мекунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОКИБ** *а.* راکب савор, саворшуда; савори асп, ароба ё киштӣ.

Мисоли рокиби дарьёст ҳоли куштаи ишқ,
Ба тарки сар бигуфтанду хештан растанд. *Саъдӣ*

Масъуди Шервонӣ... аз ҷазираи Ҳарун ба азимати бандари Адан рокиби ҷиҳоз гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**РОМ** I رام фармонбардор, мутеъ; омӯхта, омӯхташуда, улфатгирифта.

Бар он ром шуд модари шаҳриёр,
Барафрӯхт рух чун гул андар баҳор. *Фирдавсӣ*
Ту худ чӣ лӯъбатӣ, эй шаҳсавори ширинкор,
Ки тавсане чу фалак роми тозиёнаи туст. *Ҳофиз*

**РОМ** II رام рӯзи бисту якӯми ҳар моҳи шамсӣ.

**РОМИШ** رامش 1. нағма, суруд.

Нишастанд бо ромишу руду май,
Яке масти руду дигар масти най. *Фирдавсӣ*

2. оромӣ, дамгирӣ, роҳат.

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. *Фирдавсӣ*
Подшоҳ посбони дарвеш аст,
Гарчи ромиш ба фарри давлати ӯст. *Саъдӣ*

**РОМИШГАР** رامشگر муғаннӣ, ҳофиз, мутриб.

Ба ҳар ҷой ҷашне биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд. *Фирдавсӣ*
Ромишгари ин таронаи хуш,
Дастонзани ин суруди дилкаш. *Ҷомӣ*

**РОМИШӢ** رامشی 1. ромишгар, созанда, мутриб, ҳофиз.

Бар овози ин ромишӣ духтарон
Нишасту май оварду ромишгарон. *Фирдавсӣ*

2. хурсандӣ, шодӣ, хушҳолӣ, шодмонӣ.

Ту бо хандаву ромишӣ бош аз ин,
Ки бахшуд бар мо ҷаҳонофарин. *Фирдавсӣ*
Зи ромишгарон ромишӣ кун талаб,
Ки ромиш бувад назди ромишгарон. *Манучеҳрӣ*

**РОМРӮЗ** رامروز рӯзи ром.

Ромрӯз асту бахту давлат ром.
Эй дилором, хезу дардеҳ ҷом. *Масъуди Саъд*

**рон** ران *асоси замони ҳозираи* **рондан.**

**РОН** ران қисми болоии пои инсон ё ҳайвонот аз камар то зону.

Сикандар зи асп андаромад чу бод,
Сари марди хаста ба рон барниҳод. *Фирдавсӣ*

◇ **рон афшурдан** *ниг.* **рон фишурдан; рон кушодан** *киноя аз* саворӣ кардан, роҳ рафтан.

Дар он ҷо сӯи саҳро рон кушоданд,
Ба сайд андохтан ҷавлон кушоданд. *Фирдавсӣ*

**рон фишурдан** (*ё* **афшурдан**) *киноя аз* тез кардан, барангехтани чизе, хусусан маркаб.

Шоҳи тамомҳавсала бо як ҷаҳон шукӯҳ
Дар пили маст гашта савору фушурда рон.*

**зери рон кардан** (*ё* **кашидан**) *киноя аз* савор шудан.

Чу зери рон кашам он маркабе, ки роизи ӯ,
Ки дар риёзати ӯ бодро бувад устод. *Анварӣ*

**рони малах пеши Сулаймон бурдан** *зарб.* яъне ҳиммати баланд ба ҷусса ва рутба вобаста нест.

Рони малахе пеши Сулаймон бурдан
Айб аст, ва лекин ҳунар аст аз мӯре. *Анварӣ*

**РОНДАН** راندن **1.** берун кардан, дур кардан, пеш кардан.

Мусъаб ӯро биронд ва ба Димишқ бинишаст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чу базли ту кардам ҷавонии хеш,
Ба ҳангоми пирӣ маронам зи пеш! *Саъдӣ*

**2.** савора роҳ рафтан, аспро ба роҳ андохтан.

Олтунтош бо банда нуктае чанд гуфтааст дар роҳ, ки мерондем. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Чу дар разм ронӣ, марокиб фузунат,
Чу дар базм монӣ, хазоин ҳутомат. *Анварӣ*

**лашкар рондан** лашкар равона кардан.

Яке лашкаре ронд аз Каргсор,
Ки дарьёи сабз андар ӯ гашт хор. *Фирдавсӣ*

**3.** бо шитоб роҳ рафтан, пеш рафтан.

Рӯзе ба ғурури ҷавонӣ сахт ронда будам ва шабонгаҳ ба гаревае суст монда. *Саъдӣ*

**4.** *маҷ.* ичро кардан, ба амал овардан; идора кардан; анҷом додан.

Ӯ ҳаштсола буд ва вузарову умарои бузург кори мамлакат меронданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**5.** *маҷ.* навиштан; гуфтан, баён кардан, ифода намудан.

Дар рондани таърих бад-он ҷо расидам, ки ин ду савори хелтош ва аъробӣ ба Такинобод расиданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ин муқаддима, ки ту рондӣ, сабаби харобии мазореъ ва гуруснагии фуқаро ... аст. *Аҳмади Дониш*

**6.** равон кардан, рехтан, шорондан.

Ҳамеронд аз дида хун дар канор,
Ҳамекард пӯзиш бари кирдигор. *Фирдавсӣ*

**РОНИН** رانین шалвор; зиреҳе, ки ронҳоро мепӯшанд ва дар ҳангоми ҷанг пӯшида мешуд.

Қабову мӯзаву ронину дастор
Ба сони мили сурма карда ҳамвор. *Фахриддини Гургонӣ*

**РОСАН** راسن гиёҳи бехмевадор, ки бехи он тундмаза аст, занҷабили шомӣ.

Ҳар кор, ки гардун на ба фармони ту созад,
Ҳайҳот, ки носохта чун росану сир аст. *Анварӣ*

**РОСИД** *а.* راصد муроқиб; расадкунанда, касе, ки сайёра ва ситорагонро расад мекунад, мепаймояд; ситорашинос.

Ҳукм кунанд росидони сипеҳр,
Қ-он халафро, ки буд зебочеҳр,
Аз Аҷам сӯи тозиён тозанд,
Парваришгоҳ дар Араб созанд. *Низомӣ*

**РОСИЁТ** *а.* راسیات *ҷ.* **росӣ.**

Бо ту гӯянд ин ҷиболи росиёт
Васфи ҳоли ошиқон андар субот. *Румӣ*

**РОСИЛ** *а.* راسل ирсолдоранда, фиристанда, роҳикунанда.

Ба росил низ дар муҳофазати чорпоён ҳукмҳои саъб карда шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОСИМ** *а.* راسم баҷооварандаи расму одат.

Мавлоно Мӯҳташам ... аз авоили умр росими маросими сухангустарӣ буда. *«Оташкада»*

**РОСИХ** *а.* راسخ мустаҳкам, устувор, барқарор, побарҷо.

Муҳаббати он зан дар дил росих буд. *Авфӣ*

То шавад росих он сифат з-он сон,
Ки набошад заволи он осон. *Ҷомӣ*

**РОСИХДАМ** راسخ دم касе, ки фикру ақидааш собит мебошад, он кӣ дар фикраш устувор аст.

Бар ҷоддаи мувофиқат росихдам ва собитқадам ... бошам. *«Таърихи Фаришта»*

**РОСИХҚАДАМ** راسخ قدم собитқадам, устуворқадам.

Росихқадамони боғ доим
Дар тоатат истода қоим. *Ҷомӣ*

**РОСТ I** راست **1.** он ҷӣ дар тарафи муқобили дасти чап воқеъ аст; *муқобили* **чап** 1.

Ва ба ҳар тарафе аз ин шаҳрҳо аз рост ва аз чап ... даҳрӯза роҳ буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чу Баҳман ба Зовулситон хост шуд,
Чап овоза афганду аз рост шуд. *Саъдӣ*

**2.** мустақим, саркашида ба боло ба таври амудӣ; *муқобили* **каҷ** 1.

Ба зулф каж, валекин ба қадду боло рост,
Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор. *Рӯдакӣ*

Сараш рост баршуд чу сарви баланд,
Ба гуфтори хубу хирад корбанд. *Фирдавсӣ*

Лоҷарам чун ситора рост бувад,
Натавонад, ки каҷ равад ҷадвал. *Саъдӣ*

**3.** дуруст, саҳеҳ, ҳақ; *муқобили* **дурӯғ.**

*Нагиранд мар-якдигарро гузар,*
Набошад аз ин як равиш росттар. *Фирдавсӣ*

**ба рост** рост мегӯям, ба ростӣ.

Ҷаҳони малоҳат ба фармон турост,
Бигӯям чу озода сарвӣ, ба рост. *Хоҷу*

**рост будан** дурусткор будан, поквиҷдон будан.

Рост бошу мадор аз кас бим. *Зарбулмасал*

**4.** баробар, расо.

Умраш рост ба умри пайғамбар расида буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**5.** муносиб, мувофиқ, мутобиқ; **рост омадан** дуруст омадан, мувофиқ омадан, муносиб омадан, ҷӯр омадан.

Он зиреҳ ба ҳар се саду шонздаҳ пӯшид, бар ҳеҷ яке рост наёмад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Маро гар ту гӯӣ, ки сарвӣ, равост,
Валекин наёям ба табъи ту рост. *Хоҷу*

Суҳбати ростравон рост наёяд бо чарх,
Тир як лаҳза дар оғӯши камон мебошад. *Соиб*

**6.** *ба шакли ҷамъ* **ростон** одамони дурусткор, поквиҷдон, некӯкор; ориф, соҳибдил.

Ҳар кӣ симои ростон дорад,
Сари хидмат бар остон дорад. *Саъдӣ*

Покбозон ҳама наззораи он рӯй кунанд,
Ростон майл ба он қомати дилҷӯй кунанд. *Ҷомӣ*

◇ **рост кардан** а) устувор кардан, барқарор кардан, пойдор кардан; назму насақи чизеро дуруст кардан.

Ва чун амир Наср аз дуньё бирафт, амир Исмоил аз Бухоро ба Самарқанд рафт ва мулк рост кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

б) тайёр кардан, омода кардан, сохтан.

Ва худ болои дарахт баромада, ҷое барои худ ... рост кардам. *Аҳмади Дониш*

**рост шудани пушти** *касе* аз душворихо халос шудан; *киноя аз* ба мақсад расидан.

**РОСТ** II راست *мус.* яке аз мақомҳои классикӣ.

Бар симоъи «Рост» ҳар тангир нест,
Тӯъмаи ҳар мурғаке анҷир нест. *Румӣ*

**РОСТБИН** راست‌بين касе, ки дар ҳаққи чизе дуруст мулоҳиза мекунад, ҳақиқатбин.

Пеши он кас, ки ростбин бошад,
Феълу ҷунбиш на з-остин бошад. *Ҷомӣ*

**РОСТГӮ(Й)** راست‌گو(ی) ҳақиқатгӯй, содиқ; *муқобили* **дурӯғгӯ(й).**

Эй забони ростгӯят ҳамҳадиси ғайби сирф,
В-эй хаёли ростбинат ҳамнишини ваҳьи ноб. *Анварӣ*

**РОСТДИЛ** راست‌دل поквиҷдон, некфитрат; содиқ, вафодор.

Шахси шомӣ арза дошт, ки малик Носири Ҳалаб бо ту ростдил нест ва хост, ки гурезон ба Шом равад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**РОСТИН** راستين ҳақиқати ҳол, воқеӣ, ҳақиқӣ.

Ҳама меҳтарон хонданд офарин,
Бар он номвар меҳтари ростин. *Фирдавсӣ*

На зи ахбори ростин аст ин,
Бал асотири аввалин аст ин. *Ҷомӣ*

**РОСТКОР** راست‌کار дурусткор, адолатпеша.

Агар хоҳӣ никӯ бошӣ, никӯ бош,
Ҳамеша росткору ростхӯ бош! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Омили росткор пеши Искандар ба ҷиҳате забоноварӣ кардӣ. *Аҳмади Дониш*

**РОСТМИЗОҶ** راست‌مزاج он кӣ мизоҷи мӯътадил дорад, суботкор.

Дар хидмати ӯ шахси адаб ростмизоҷ аст,
Дар мидҳати ӯ арзи сухан покъиёр аст. *Муиззӣ*

**РОСТО** راستا дуруст, саҳеҳ, рост; **ба росто** дуруст, ҳақиқатан, ба ростӣ.

Воҷиб чунон кунад, ки ба ростои ҳар кас, ки ӯ бадӣ кардааст, некӯӣ кардаояд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**РОСТПО** راست‌پا: **ростпо омадан** бо қомати боло ва баланд омадан.

Дар чаман мерафт зикри қомати дилдори мо,
Сарв доман барзаду омад ба бустон ростпо.
*Камоли Хуҷандӣ*

**РОСТРАВ** راست‌رو дурусткор, одами нек, одил.

Подшоҳе, ки ростравнабувад,
Заръ бошад, вале дарав набувад. *Саноӣ*

Ҷомӣ, мақоми ростравон нест ин замин,
Бархез, то ниҳем ба хоки Ҳиҷоз рӯй. *Ҷомӣ*

**РОСТХОНА** راست‌خانه *киноя аз* касе, ки бо ҳама кас ба ростӣ ва дурустӣ рафтор мекунад, дурусткор, амин.

Аз хасми каҷрав аст чӣ ғам ростхонаро,
Тири каҷ аст ояти раҳмат нишонаро. *Соиб*

**РОСТӢ** راستی 1. сидқ, садоқат, адолат, дод; росткорӣ, ҳаққоният.

Ростӣ кун, ки ростон растанд,
Дар ҷаҳон ростон қавидастанд. *Авҳадӣ*

Яъқуб дар миёни эшон ростӣ ва инсоф нигоҳ доштӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. мустақимӣ; *муқобили* **каҷӣ** 1.

Чунон ки мусаллас ва мураббаъ мар-баъзе андозаҳоро ва чунон ки ростӣ ва каҷӣ ... *Ибни Сино*

3. ростгӯӣ, дурустӣ.

Бад-ӯ гуфт, к-аз ту бипурсам сахун,
Ҳама ростӣ бояд афканд бун. *Фирдавсӣ*

4. ростӣ гап, рост гӯем, дар ҳақиқат, ҳақиқатан (калимаи туфайлӣ).

Дар накӯӣ рӯ чу шеъри Анварӣ,
Ростӣ, бояд қиёмат мекунад. *Анварӣ*

◇ **сар сӯи ростӣ овардан** сухани ҳақ ва дуруст гуфтан.

Сар чу суви ростӣ оварда мард,
Боди ҳаводис кулаҳаш каж накард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РОСТҚАЛАМ** راست‌قلم он кӣ дуруст ва саҳеҳ менависад; *маҷ.* одами ростгӯ, бовиҷдон.

Ҳарчанд мардуми тамом мӯътамад ва ростқалам кам ёфт шавад, ба қадри имкон кӯшида, қавонини вилоёт навиштанд ва оварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**РОСУ** راسو ҳайвонест калонтар аз муши хонагӣ, рангаш хокистарии зардчатоб, ки мор ва муши оддиро мехӯрад; онро мири мушон ё муши хурмо меноманд.

Чун зоҳид боз омад, росу хунолуда ба пешвози зоҳид давид. *«Нигори дониш»*

Фалон ҷой яке росу аст, моҳие чанд бигиру бикуш ва аз пеши сӯрохи росу то ҷойгоҳи мор меафкан. *«Калила ва Димна»*

**РОСӢ** *а.* راسی устувор, пойдор, мустаҳкам, побарҷо.

Нисфи он дар баҳри бепоён росӣ ва нисфи дигар канори соҳил росих [аст]. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОТИБ** I *а.* راتب собит, устувор, барқарор, мустаҳкам.

Дӣ ҳамегуфтам, ки аз девони рои сонбаш
Офтобу моҳро ҳар рӯз нури ротиб аст. *Анварӣ*

**РОТИБ** II *а.* راتب ҳаққи муқаррарӣ; миқдори муайяни хӯрокворни якрӯза; маош, қарорӣ.

Буд ҳар шаб ду қурс ротиби ӯ,
Ба вазифа гаҳи муотиби ӯ. *Саноӣ*

Ротиби ту ҳар рӯз чанд қурс аст? *Авфӣ*

**РОТИБА** *а.* راتبه *муаннаси* **ротиб** II.

Ду чашмамро зи кӯят ротиба хок,
Зиёдат кун, ки музди интизор аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РОТИБАХӮР**||**РОТИБАХОР** راتبه‌خور||راتبه‌خوار касе, ки нафақаи муайяни моҳиёна ё солона мегирад, нафақахӯр.

Султон низ яке аз мувazzафон ва ротибахорони салтанат аст. *Аҳмади Дониш*

**РОТИҚ** *а.* راتق идоракунанда, касе ки ҳалли масъала дар дасти ӯст; **ротиқу фотиқ** иҷрокунанда, коргузори соҳибтадбир.

Малик Ҳоҷӣ ва Аздулмалик ... ротиқу фотиқи муҳиммоти подшоҳӣ буданд. *«Таърихи Фаришта»*

**РОФА** رافه гиёҳи кӯҳсор, ки ба сири кӯҳӣ монанд аст.

*Тарсам, ки рӯз бигзараду жож баррасад*
В-аз хона оби рофа наёрад маро ҳаким.
*«Луғати фурс»*

**РОФАТ** *а.* رافت *ниг.* **раъфат.**

**РОФЕЪ** *а.* رافع **1.** касе, ки чизеро баланд мебардорад, болобардоранда, баландкунанда.

Расид ид, бияфрӯз ҷом аз он гуҳаре,
Ки нофеи ҳама аъзову рофеи хун аст. *Муиззӣ*

**2.** он кӣ арзу дод пеши ҳокиму қозӣ мебарад; касе, ки пайғом бурда меорад.

*Ман бар муддаои* **рофеъ** *ва ҷавоби хасм воқиф* шуда, ҳукм ба ростӣ тавонам кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РОФИЗ** *а.* رافض тарккунанда, вогузоранда.

Мунтасиб ба хар тавила роизе,
Ҷуз ба дастуре наёяд рофизе. *Румӣ*

**РОФИЗӢ** *а.* رافضی **1.** гурӯҳе аз лашкар ё одамони оддӣ, ки сардори худро тарк карда, рафта бошанд; **2.** як гурӯҳ аз пайравони мазҳаби шиа, ки ба сабаби низое сардори худ Зайд бинни Алиро партофта рафтанд; **3.** азбаски шиаҳо хилофати се халифаи аввали Муҳаммад (Абӯбакр, Умар ва Усмон)-ро рад кардаанд, бинобар ин сунниҳо тамоми пайравони мазҳаби шиаро 'рофизӣ' ё 'рофиза' меноманд.

Рофизӣ ангушт дар дандон бимонд:
*Ҳам Алию ҳам Умар омехтанд. Шамси Табрезӣ*

Аз рӯи сиоят дар маҷлиси хос ба арз расонид, ки Фирдавсӣ рофизист. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РОШИД** *а.* راشد **1.** касе, ки бо роҳи рост меравад, бо роҳи рост раванда, он кӣ роҳи рост ва ҳақро ёфтааст; **2.** нишондиҳандаи роҳи рост, роҳнамои тариқи рост; **хулафои рошидин** чор нафар наздиктарин пайравони Муҳаммад (Абӯбакр, Умар, Усмон ва Алӣ) ки баъд аз вафоташ халифа-ҷонишини вай будаанд.

Ин ду бузургро дохили хулафои рошидин гардонид, ба ҳукми он ки эшон ба роҳи рост буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Пас дар ин маҷлис сухан аз ... сулуки хулафои рошидин меравад. *Аҳмади Дониш*

**РОЯТ** *а.* رایت байрақ, алам, ливо.

Рояти ӯ бе зафар аз харб боз нагардад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи мо рояти ҷанг афроштан,
Зи душман сару тоҷ бигзоштан. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **рояти ковиён** байрақест, ки Коваи оҳангар аз пешдомани худ сохта, дар зери он мардумро гирд оварда муқобили Заҳҳоки Морон шӯриш бардоштааст (дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ); **рояти маймун** байрақи муборак, байрақи зафаровар.

Рояти маймуни ӯ вақти мулоқоти хасм
Бар зафар омӯхта чун алами ковиён. *Хоқонӣ*

**РОҒ** راغ домани фарохи сабзу хуррами кӯҳ, марғзор.

Оҳу зи тангу кӯҳ биёмад ба дашту роғ,
Бар сабза бода хуш бувад акнун, агар хӯрӣ. *Рӯдакӣ*

Чу дарьёи хун шуд ҳама дашту роғ,
Ҷаҳон чун шабу тегҳо чун чароғ. *Фирдавсӣ*

**РОҒИБ** *а.* راغب рағбаткунанда, моил, хоҳон, толиб.

Мардуми он ҷо ба айшу ишрат ва сайр роғиб бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба самъу тоату азми дурусту рои қавӣ,
Тане ба хидмат роғиб, диле ба давлат шод. *Анварӣ*

**РОӢ** *а.* راعی **1.** чӯпон, подабон, галабон.

Ба ҳеҷ кас номи ман мабар, магар канизаке фалона ном, ки роии гӯсфандон ва маҳрами розҳои пинҳони вай аст, саломи ман ба вай расон. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* ҳоким, амир.

Ту султон нестӣ ва роии мо нестӣ ва ин гурӯҳи бесар, ки бо туст, биме нест. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**РОҚИМ** *а.* راقم нависанда, нигоранда, муншӣ; **роқими сутур** нависандаи (ин) сатрҳо; *киноя аз* худи муаллиф.

Яке аз ошноёни роқими сутур, ки аз ҳаҷҷи ислом расида буд, ҳикоят кард. *Аҳмади Дониш*

**роқими ҳуруф** (*инчунин* **роқимулҳуруф**) нависандаи (ин) суханҳо; *киноя аз* худи муаллиф.

Роқими ҳуруф гӯяд, ки қавли охир ба сидқ ақраб аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОҚИМУЛҲУРУФ** *а.* راقم‌الحروف *ниг.* **роқим (роқими ҳуруф).**

Мулло Кофии Сабзаворӣ ва мулло Боқой ва дигар ҷамоаи аҳли сухан..., ки иқоматкардаи роқимулҳуруф аст, гузаштанд. *«Хизонаи омира»*

**РОҚӢ** I *а.* راقی болораванда, тараққикунанда, касе, ки дар соҳае тараққӣ мекунад.

**РОҚӢ** II *а.* راقی афсунгар, азоимхон, дуохон.

**РОҲ** I ||**РАҲ** راه||ره **1.** гузаргоҳ, ҷодда; кӯча.

Дар роҳи Нишобур деҳе дидам бас хуб,
Ангашбаи ӯро на адад буду на марра. *Рӯдакӣ*

*Тарсам, нарасӣ ба Каъба,* эй аъробӣ,
Ин раҳ ки ту меравӣ, ба Туркистон аст. *Саъдӣ*

**роҳ сар кардан** роҳ пеш гирифтан, ба роҳе равона шудан.

Бо нигори хоркаш гуфтам: Туро ағьёр нест?
Гуфт: Роҳи хона сар кун, ҳеҷ гул бехор нест. *Сайидо*

**2.** масофа, масофаи байни ду нуқта.

Тайи макон бибину замон дар сулуки шеър,
К-ин тифли якшаба раҳи садсола меравад. *Ҳофиз*

**3.** восита, васила, чора, тадбир.

Гӯш роҳи ман аст бар ҳама тан
Аз паи он ҳадиси чун шакарат. *Анварӣ*

**роҳи наҷот** воситаи халосӣ, чораи халос шудан.

*Ҳазрати эшон роҳи наҷот меҷустанд,* саросема гаштанд, ба меҳмонхона давиданд. *Садри Зиё*

**аз роҳи ...** барои, ..., ба мақсади ..., бо орзуи ...

Зи роҳи ҳикмату раҳмат умуми ашьёро
Тариқи касби камолоти хос паймудаст. *Анварӣ*

**аз ин раҳ** ба ин восита, аз ин сабаб.

Аз ин раҳ басе ранҷу меҳнат кашид,
Ба олам даме рӯи роҳат надид. *Садри Зиё*

**роҳ ёфтан** *киноя аз* чора ҷустан; имконияти расидан ба муддаоро пайдо кардан.

Сипоси човидон бошадт бар ман,
Ки аҳриман наёбад роҳ дар ман.
*Фахриддини Гургонӣ*

**4.** маслак, тариқ.

Ҳар ду ба роҳи рост буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**5.** тарз, расм, қоида, қонун.

Сеяк буд ё чорьяк баҳри шоҳ
Қубод омаду даҳьяк овард роҳ. *Фирдавсӣ*

**6.** бор, маротиба, карат.

Чунин гуфт як раҳ ба соҳибдиле,
Ки умрам ба сар шуд ба беҳосилӣ. *Саъдӣ*

Аз ҷисми ман чу симоб ором рафта берун,
Як раҳ намебароям аз изтироб берун. *Сайидо*

◇ **роҳи бозгунанавард** *кинoя аз* роҳе, ки бо душворӣ ва сахтӣ тай карда мешавад, роҳи душвор.

Ту з-он раҳ, ки шуд бозгунанавард,
Бихоҳ аз худо ҳоҷати бозгард. *Низомӣ*

**роҳи бурида** *кинoя аз* роҳе, ки роҳзанон аз он ҷо роҳгузаронро ғорат кардаанд ва аз ин сабаб рафтуомад бурида шудааст.

Дар аҳди сабукдастии он ғамзаи хунрез
Шамшери ту осудатар аз роҳи буридаст. *Соиб*

**роҳи гарон** роҳи мушкилгузар.

Ба қавли мутриби соқӣ бурун рафтам гаҳу бегаҳ,
Қ-аз он роҳи гарон қосид хабар душвор меовард
*Ҳофиз*

**роҳи Каҳкашон** *ниг.* **Каҳкашон; роҳи каҷ ва бутлон** роҳи норост, роҳи ботил ва беҳуда.

Ҷамоати фарзинсифатони каҷрав, ... роҳи каҷ ва бутлон пеш гирифта, рух бар бисоти инбисоти мо ниҳанд. *Нуриддини Ҳиравӣ*

**роҳи кӯр** *кинoя аз* роҳе, ки аз он рафту омад кам аст, кӯчаи сарбаста.

Бе сахтии айём басират натавон ёфт,
Кӯр аст ҳамон раҳ, ки лагадкӯб набошад. *Соиб*

**роҳи маҷҳул** роҳи номаълум.

Аз роҳи маҷҳул ба мамлакат андаршуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**роҳи хобида** роҳи калон, роҳи дуру дароз.

Гар ба даст овардани зулфаш моро тақсир нест,
Ин раҳи хобида кӯтаҳ мекунад шабгирро. *Соиб*

**роҳи хуфта** роҳи ниҳоят дуру дароз; роҳи ҳамвор; **роҳи шикӯҳ** роҳи чапғалат, роҳи каҷу килеби ноҳамвори мушкилгузар.

Пешам омад бомдод он дилбар аз роҳи шикӯҳ,
Бо ду рух аз шарм лаълу бо ду чашм аз сеҳр шӯҳ.
*«Тарҷумон-ул-балоғат»*

**роҳ баргирифтан** *ниг.* **роҳ (бар)гирифтан; роҳ баркушодан** барои пешрафти лашкар роҳ тоза кардани пешоҳанг.

Табли ғазо баромад дар арш, лашкар омад,
Ку Ҳайдари саромад, то роҳ баркушояд?
*Шамси Табрезӣ*

**роҳ бурдан** а) роҳ ёфтан, ба сарманзил расидан; *муқ.* **роҳ ба ҷое бурдан.**

Роҳе, ки мурғи ақл ба як сол мебарад,
Дар як нафас ҷунуни сабукбол мебарад. *Соиб*

б) дарк кардан, пай бурдан, сарфаҳм рафтан.

Вазир андар ин шаммае роҳ бурд,
Нухуст ин ҳикоят бари шоҳ бурд. *Саъдӣ*

**роҳ (бар)гирифтан** ба роҳ даромадан, роҳ пеш гирифтан; азму ирода кардан.

Ба риндӣ сар барафрозам, ба бода рух барафрӯзам,
Раҳи майхона баргирам, дари томот дарбандам.
*Анварӣ*

Бифрист, Камол, ин ғазали тар суи Табрез,
Чун сели сиришкат раҳи Сурхоб гирифтаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**роҳ гирифтан** *бар касе* роҳ бастан, пеши роҳи касеро гирифтан, монеъ шудан.

Дил мебарад имшаб зи ман он моҳ, бигиред,
В-аз дасти шаби тира бар ӯ роҳ бигиред! *Авҳадӣ*

**роҳ донистан** фарқ кардани роҳи рост аз роҳи каҷ ва ғалат.

Ба кӯи майкада ҳар солике, ки раҳ донист,
Дари дигар шудан андешаи табаҳ донист. *Ҳофиз*

**роҳ доштан** а) *кинoя аз* интизор кашидан; муҳофизат кардани роҳ.

Талоя бирун шуд ба раҳ доштан,
Ятоқӣ ба навбат нигаҳ доштан. *Низомӣ*

б) *кинoя аз* иҷозати вуруд доштан, барои даромадан рухсат доштан.

Гӯ, бираву остин аз хуни ҷигар шӯй,
Ҳар кӣ дар ин остона роҳ надорад. *Ҳофиз*

**роҳ задан** *кинoя аз* молу чизҳои роҳгузаронро бо ғорат бурдан; **роҳ кардан** *кинoя аз* ба роҳ баромадан, сафар кардан.

Раҳ набурдем ба мақсуди худ андар Шероз,
Вақти он аст, ки Ҳофиз, раҳи Бағдод кунад. *Ҳофиз*

**роҳ навардидан** ( *ё* **наваштан)** *кинoя аз* роҳ паймудан; раҳ сипардан, раҳ тай кардан.

Дасте, ки гирифтӣ сари он зулф, хуш аст,
Пое, ки раҳи васл наваштӣ пайваст,
З-он даст кунун дар дили ғам дорам пой,
З-он пой кунун дар сари дил дорам даст. *Хоконӣ*

**роҳ намудан** роҳ нишон додан, роҳнамуни кардан.

Бад-ӯ гуфт Тӯс: Эй фиребанда моҳ,
Туро сӯи беша кӣ бинмуд роҳ? *Фирдавсӣ*

**роҳ пеш гирифтан** ба роҳ даромадан, равона шудан.

Роҳи қасри висол пеш гирифт,
Талаби орзуи хеш гирифт. *Мушфиқӣ*

Дард аз ҷонашон гузашт, ночор роҳи фирор пеш гирифтанд. *Садри Зиё*

**роҳ пеш гузоштан** раҳнамоӣ кардан, ёрӣ расондан.

Магар оворагӣ роҳе гузорад пеши ман, варна
Чунон худро накардам гум, ки Хизрам раҳнамун
гардад. *Соиб*

**роҳ пӯидан** роҳ рафтан.

Не қуввати он ки роҳ пӯяд,
Не тоқати он ки роҳ ҷӯяд. *Шоҳин*

**роҳ сиёҳ кардан** *бар касе кинoя аз* роҳро беному нишон кардан, роҳ гум кунонидан.

Чу дар бурқаи кӯҳ рафт офтоб,
Сари рӯзи равшан даромад ба хоб,
Сияҳ кард бар шабравон роҳро,
Фурӯ бурд чун аждаҳо моҳро. *Низомӣ*

**роҳ сипардан** роҳ паймудан, роҳ рафтан, роҳ тай кардан.

Ҳамегӯянд: Роҳи ишқ маспар,
Ману савдои ишқ — ин турраҳот аст. *Анварӣ*

**роҳи адам гирифтан** *кинoя аз* мурдан; **роҳи чизе бастан** банд кардани пеши чизе, монеъ шудан ба чизе.

Наистон то шавад пешаш навсоз,
Шакар чун сурма бандад роҳи овоз. *Ҳоҷӣ*

**роҳи** *касе* (*ро*) **гирифтан** а) роҳи касеро банд кардан, ба рафтани касе монеъ шудан; б) таъқиб кардан.

Гирифтан раҳи душман андар гурез
Мафармою хуни забунон марез. *Асадӣ*

**роҳи** *чизе, ҷое* **гирифтан** ба тарафи чизе, ҷое рафтан, ба тарафи чизе, ҷое равона шудан, роҳӣ шудан.

Гирди мо дарьё шуд аз сели сиришк,
Ёр аз он дарьё раҳи соҳил гирифт. *Ҷомӣ*

Ҳамчунон роҳи беруни шаҳр гирифтам. *Бедил*

**роҳи нафас гирифтан** а) қатъ шудани нафас; б) *кинояаз* мурдан.

Даме чанд, — гуфтам, — барорам ба ком,
Дареғо, ки бигрифт роҳи нафас.
Дареғо, ки бар хони алвони умр
Даме чанд хӯрдему гуфтанд: Бас! *Саъдӣ*

**роҳи қаҳр пӯидан** қаҳру ғазаб омадан, хашмгин шудан.

Макун коре, ки пӯяд роҳи қаҳрат,
Зи нокомӣ кунад дар ҷом заҳрат. *Ҳозиқ*

**роҳ ба гом сипардан** роҳ тай кардан.

Чу роҳе бибояд сипардан ба гом,
Бувад рондани таъбия бенизом. *Унсурӣ*

**роҳ ба деҳ бурдан** (**ё доштан**) *кинояаз* маъқул ва мувофиқ будани чизе.

Мақсуди банда раҳ ба деҳе мебарад ҳанӯз,
Гар бошадаш зи нури замират ҳидояте.
*Камоли Исмоил*

На ғариб аст ин аз неъмати он борхудой,
Ин сухан роҳнамун асту ба деҳ дорад роҳ. *Фаррухӣ*

**роҳ ба пои** *касе* **бофта набудан** *кинояаз* душвор будани роҳ *барои касе*.

Ҳар мӯр куҷо қатъ кунад ин раҳро
Қ-ин роҳ ба пои ҳар касе бофта нест.
*Наҷмиддини Розӣ*

**роҳ ба ҷое бурдан** *кинояаз* комьёб шудан, ба мақсад расида тавонистан; *муқ.* **роҳ бурдан** а).

Гарчи донам, ки ба ҷое набарад роҳ ғариб,
Ман ба бӯе сари он зулфи парешон бурдам. *Ҳофиз*

**роҳ ба ҷое доштан** *ниг.* **роҳ ба ҷое бурдан.**

Дил ниҳоди нафаси ҷисм намешуд, Соиб,
Дили саргашта агар роҳ ба ҷое медошт. *Соиб*

**аз роҳ бардоштан** *чизеро* роҳро тоза кардан, монеаро бартараф намудан.

Ба ҳиммат кӯҳро аз пеш бардошт,
Аҷаб санге зи роҳи *хеш бардошт.**

**аз роҳ бозмондан** истодан, таваққуф кардан.

Ҳаюни раванда зи раҳ монд боз,
Ба болингаҳ омад сарамро ниёз. *Низомӣ*

**аз роҳ бурдан** аз роҳ задан, аз роҳ баровардан, ба роҳи бад бурдан.

Шоҳ Яҳьёро ба татмеи ҳукумати Абаркӯҳ аз роҳ бурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз роҳи ҳила даромадан** макру ҳила сар кардан.

Ҳазрати эшон музтарибу ҳайрон шуданд, ночор аз роҳи ҳилаву кайд даромаданд. *Садри Зиё*

**ба роҳ кардан** касеро ба ҷое фиристодан, гусел кардан.

Он канизак мешуду мегуфт оҳ,
Кардӣ, эй хотун, ту усторо ба роҳ. *Румӣ*

**пеши роҳ гирифтан** садди роҳ шудан, монеъ шудан, аз роҳ боздоштан.

Пеши роҳаш гирифт, к-эй хоҳар,
Балки хуршеду моҳ дар ҷодар ... *Ҷомӣ*

**РОҲ** II راه мақом, нағма, оҳанг, наво.

Навҳасози ҷудоии ҷонкоҳ
Мекушояд раҳе ба арсаи роҳ. *Бедил*

**роҳи рӯҳ** номи навое.

Бодаи лаъли лабаш, к-аз лаби ман дур мабод,
Роҳи рӯҳи киву паймондеҳи паймонам кист? *Ҳофиз*

**роҳи хисравонӣ** номи навое; **роҳи хоркаш** навои мусиқӣ; **роҳи шабдез** номи навое; **роҳи ҷомадарон** номи навое; **роҳ задан** суруд хондан; *созандагӣ кардан бо* мақоми муайяне.

Наво бар тарзи ин хиргоҳ мезан,
Раҳе, к-ӯ гӯядат, он роҳ мезан! *Низомӣ*

Чӣ роҳ мезанад ин мутриби мақомшинос,
Ки дар *миёни ғазал қавли ошно овард. Ҳофиз*

**РОҲ** III *а.* راح **1.** шодӣ, хурсандӣ, шодмонӣ.

Ҳар кӣ ӯ оқил бувад, ӯ ҷони мост.
Роҳи ӯву равҳи ӯ *райҳони мост. Румӣ*

**2.** *шароб, май.*

... Ба нӯш кардани ақдоҳи роҳ машғул шуд.
*Авфӣ*

Зи соқиёни парируҳ бихоҳ вақти сабӯҳ,
Ҳаёти ҷон зи лаби ҷону қути рӯҳ аз роҳ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**РОҲАТ** *а.* راحت осудагӣ, осоиш, оромиш, фароғат.

Роҳати рӯҳ аз азоби ҷаҳл дар илм аст аз он-к
Ҷуз ба илм аз ҷони кас райҳони роҳат нашкуфид.
*Носири Хисрав*

Ва ошноӣ ба мабдаъ меояд ва ба роҳати ҷовид мерасад. *Аҳмади Дониш*

**роҳат ёфтан** таскин ёфтан, ором гирифтан; **ба роҳат пайвастан** орому осоиш ёфтан, ба фароғат расидан.

Аҳли Бухоро аз ранҷ берун омаданд ва ба роҳат пайвастанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**РОҲАТАНГЕЗ** راحت‌انگيز роҳатбахш, чизе, ки боиси осудагӣ мешавад; **роҳатангези рӯҳ** *кинояаз* шароб.

Биё, соқӣ, он роҳатангези рӯҳ
Бидеҳ, то сабӯҳӣ кунам дар субӯҳ. *Низомӣ*

**РОҲАТАФЗО** راحت‌افزا *ниг.* **роҳатфазо.**

**РОҲАТОМЕЗ** راحت‌آميز осоишбахш, хушҳолиангез; омехта бо осоиш.

Мабин ба чашми тараҳҳум ба ҳолам, эй хоҷа,
Ки ранҷу меҳнати ушшоқ роҳатомез аст. *Ҷомӣ*

**РОҲАТФАЗО**||**РОҲАТАФЗО** راحت‌فزا||راحت‌افزا роҳатбахш, он чӣ фароғат ва осоиштагиро зиёд мекунад, қувват медиҳад.

Эй мардумон, бигӯед, ороми ҷони ман ку?
Роҳатфазои ҳар кас, меҳнатрасони ман ку? *Анварӣ*

**РОҲБАР**||**РАҲБАР** راهبر||رهبر роҳнамо, касе, ки роҳ нишон медиҳад, ҳидояткунанда, ҳодӣ, раҳнамун.

Ту бо ӯ бирав бо сутуру наванд,
Ҳамаш роҳбар бошу ҳам ёрманд. *Фирдавсӣ*

Раҳбари ҷонат дар ин торик ҷой
Ҷавҳари илм асту илмат ҷонфизой. *Аттор*

**РОҲБАРӢ||РАҲБАРӢ** راهبری||رهبری раҳнамоӣ, ҳидоят.

Маро толеи маймун ва бахти ҳумоюн бад-ин букъа раҳбарӣ кард. *Саъдӣ*

На дар ҳар чашмае оби ҳаёт аст,
На ҳар Хизре дар ин раҳ раҳбарӣ ёфт. *Махфӣ*

**РОҲБИН||РАҲБИН** راهبین||رهبین роҳшинос, роҳдон, роҳбалад; *маҷ.* одами ботаҷриба.

Бипурсид аз золи Зар мӯбаде,
Аз ин тезҳуш роҳбин бихраде. *Фирдавсӣ*

Андар ин баҳс ар хирад раҳбин будӣ,
Фахри Розӣ роздони дин будӣ. *Румӣ*

**РОҲБОН||РАҲБОН** راهبان||رهبان посбони роҳ, нигоҳубинкунандаи роҳ; роҳдор.

Гар иён ҳоҳӣ, зи хоки поки эшон сурма соз,
З-он ки эшон кӯри модарзодро раҳбон кунанд. *Шамси Табрезӣ*

**РОҲВОР I||РАҲВОР** راهوار||رهوار **1.** маркаби хушрафтор, аспи тезрав.

Ӯро дидам бар аспе роҳвор савор. *Авфӣ*

Зи роҳ-андар падид омад саворе,
Чу кӯҳи тунд зераш роҳворе. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** *маҷ.* тезрав, зудрав, тезгузар.

Савори ишқ шав, дар раҳ бияндеш,
Ки оби ишқ бас раҳвор бошад. *Шамси Табрезӣ*

**РОҲВОР II||РОҲВАР** راهوار||راهور осон, салис, фаҳмо, возеҳ, равон.

Алфози роҳвор ва дурри шоҳвор ба масомеи шумо расонам. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОҲГУЗАР||РАҲГУЗАР** راهگذر||رهگذر **1.** роҳ, ҷои гузаштан, гузаргоҳ.

Бифармудшон, то буриданд сар,
Фиганданд ҷое, ки буд раҳгузар. *Фирдавсӣ*

Аз ҳоли дилу дида мапурсед, ки чун шуд,
Хун шуд дилу аз раҳгузари дида бурун шуд. *Ҳилолӣ*

**2.** роҳрав, раҳсипар, гузашта раванда аз роҳ.

Мо шохи дарахтем пур аз меваи тавҳид,
Ҳар раҳгузаре санг занад, ор надорем. *Шамси Табрезӣ*

**3.** *маҷ.* сабаб, боис; пешомад.

Аз ин раҳгузар ҷамеи умаро дилгир ва шикастахотир гашта, умедвор ба тақдири худовандӣ мебуданд. *«Таърихи Фариштa»*

**РОҲГУЗОР||РАҲГУЗОР** راهگذار||رهگذار *ниг.* **роҳгузар** 2.

Чунон бизӣ, ки агар хоки раҳ шавӣ, касро
Ғубори хотире аз раҳгузори мо нарасад. *Ҳофиз*

**РОҲЗАН||РАҲЗАН** راهزن||رهزن дузди сари роҳ, касе, ки дар сари роҳ мусофиронро ғорату тороҷ мекунад; умуман дузд.

Шуд дархури сиёсати ту марди роҳзан,
Гар остину домани бозоргон гирифт. *Муиззӣ*

Шаб дарвозаҳо бандем ва аз дуздону роҳзанон дар амон бошем. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дилам умеди фаровон ба васли рӯи ту дошт,
Вале аҷал ба раҳи умр раҳзани амал аст. *Ҳофиз*

◇ **раҳзани даҳр** *киноя аз* марг.

Раҳзани даҳр нахуфтаст, машав эмин аз ӯ,
Агар имрӯз набурдаст, ки фардо бибарад. *Ҳофиз*

**роҳзани дину дил** *киноя аз* дилбари фиребанда, фаттон, бо ҳусну ҷамоли худ фиребдиҳанда.

Муғбачае мегузашт роҳзани дину дил,
Дар паи он ошно аз ҳама бегона шуд. *Ҳофиз*

**РОҲИБ** *а.* راهب рӯҳонии насронӣ, ки тарки дунъё карда, дар дайрҳо машғули ибодат мешавад.

Дар он наздикӣ роҳибе мақом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**РОҲИЛА** *а.* راحله маркаб, ҳайвони боркаш ва саворӣ.

Боре, ки дошт, бар роҳила ниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РОҲИН** *а.* راهن гаравгузоранда, гаравгузор, гаравмонанда; *маҷ.* миннатгузор.

Абраҳа ҷавоб кард, ки ман роҳини маликам ва ин подшоҳӣ ман бар вай кушодам. *«Таърихи Табарӣ»*

**РОҲНАВАРД||РАҲНАВАРД** راهنورد||رهنورد **1.** касе, ки пиёда роҳ тай мекунад, роҳтайкунанда.

Ба ҷавлони андешаи раҳнавард
Зи паҳлӯ ба паҳлӯ шудам гард-гард. *Низомӣ*

Гар на ба дашти ҷунун роҳнаварди туам,
Ин ҳама дар пои ман хори муғелони кист? *Туғрал*

**2.** *маҷ.* маркаб, саворӣ, асп.

Ҷаронандаи каргас андар набард,
Ҷамонандаи ҷармаи раҳнавард. *Фирдавсӣ*

Ба наъли суми ҷармаи раҳнавард
Зи кӯҳу биёбон бароварда гард. *Хоҷу*

**РОҲНАМО(Й)||РАҲНАМО(Й)** راهنما(ی)||رهنما(ی) он кӣ роҳ нишон медиҳад, ҳидояткунанда, ҳодӣ, роҳбар.

На раҳнамой ба кор оядаш, на толеъгир,
На фолгӯй ба кор оядаш, на хобгузор. *Унсурӣ*

Дар ин тоифа як нафар аз уламои изом ва раҳнамои киром низ буданд. *Садри Зиё*

**РОҲНАМУН||РАҲНАМУН** راهنمون||رهنمون роҳнамо; касе, ки роҳ нишон медиҳад.

Пиёда бад-ӯ гуфт чун омадӣ,
Ки бе бораву раҳнамун омадӣ? *Фирдавсӣ*

Фалак раҳнамунаш ба сахтӣ бувад,
Ҳама баҳри ӯ шӯрбахтӣ бувад.*

**РОҲОВАР(Д)||РАҲОВАР(Д)** راه‌آور(د)||ره‌آور(د) тӯҳфае, ки аз сафар оварда шудааст, савғотӣ.

Ихвон, кӣ зи роҳ оянд, оранд раҳоварде,
Ин қитъа раҳовард аст аз баҳри дили ихвон. *Хоқонӣ*

Омадаам, то туро бибинам ва дӯ туфангчаи роҳовард тӯҳфаи остони ту карда... *Аҳмади Дониш*

**РОҲПӮЙ** راهپوی **1.** он кӣ роҳ меравад, роҳраванда; **2.** *маҷ.* асп, маркаб, саворӣ.

Бифармуд, то барниҳоданд зин,
Бар он роҳпӯёни борикбин. *Фирдавсӣ*

**РОҲРАВ||РАҲРАВ** راهرو||رهرو **1.** он кӣ роҳ меравад, равандаи роҳ, раванда.

Роҳрави роҳи талабро ҳар қадам
Ҳамраҳӣ бо корвони дигар аст. *Махфӣ*

Набояд роҳрав, к-ӯ зуд ронад,
Касе, к-ӯ зуд ронад, зуд монад. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* пайрави роҳи тариқат, солик, ориф, аҳли тасаввуф.

Шунидам, ки мардест покизабум,
Шиносову раҳрав дар ақсои Рум. *Саъдӣ*

Марди раҳравро куҷо орому хоб,
Дар қалақ бояд дилаш дар изтироб. *Румӣ*

**РОҲРАФТА||РАҲРАФТА** راهرفته||رهرفته он кӣ гузаштаву рафтааст.

Ба раҳ хуфтагон то баророванд сар,
Набинанд раҳрафтагонро асар. *Саъдӣ*

**РОҲСАНҶ||РАҲСАНҶ** راهسنج||رهسنج он кӣ роҳро ба хубӣ ва дурустӣ медонад ва ба осонӣ тай мекунад, роҳпаймо.

Чу омад фиристодаи роҳсанҷ,
Ба доро супурд он гаронмоя ганҷ. *Низомӣ*

**РОҲТӮША||РАҲТӮША** راهتوشه||رهتوشه тӯшаи роҳ, захираи хӯрок барои роҳ, зоди раҳ.

На ҷои туст, дил з-ин гӯша бардор,
Раҳат пеш аст, рав, раҳтӯша бардор.
*Убайди Зоконӣ*

Ниҳодам ақлро раҳтӯша аз май,
Зи шаҳри ҳастиаш кардам равона. *Ҳофиз*

**РОҲӢ||РАҲӢ** راهی||رهی раванда; мусофир, он кӣ дар роҳ аст.

Он кӣ нагзорад, к-аз ин сӯ по ниҳӣ,
Ӯ-бад-ин сӯ баст пои ин раҳӣ. *Румӣ*

**роҳӣ гардидан** *ниг.* **роҳӣ шудан; роҳӣ кардан** фиристодан, равона кардан.

Ҷайши қудрат кунун сиёҳӣ кард,
Ҳукм бар мулки ҷилва роҳӣ кард. *Бедил*

**роҳӣ шудан (ё гардидан)** рафтан, равона шудан.

Ӯро видоъ намуда ба тарафи Пишовур роҳӣ гардидам. *Аҳмади Дониш*

**РОҲҶӮЙ||РАҲҶӮЙ** راهجوی||رهجوی касе, ки роҳ меҷӯяд, ҷӯяндаи роҳ.

Суи гарди торик бинҳод рӯй,
Ҳамешуд палидадилу роҳҷӯй. *Фирдавсӣ*

**РОҶЕЪ** *а.* راجع **1.** бозгашткунанда, баргарданда.

Ваҷҳи ҳама некӯвон аз дили мо роҷеъ аст,
З-он ки зи хатҳояшон ҳеҷ нишони ту нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** оид, мансуб, доир; оид ба, ... мансуб ба ..., доир ба ..., вобаста.

Фазоҳати он хасосат ба мо роҷеъ шавад. *Авфӣ*

Қори аҳли сайф бо аҳли қалам роҷеъ надорад.
*Аҳмади Дониш*

**РОҶЕҲ** *а.* راجح бартарӣ доранда; беҳтар, авлo, ғолиб.

Гуфтори ту бар кирдор роҷеҳ аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва ба эътиқоди худ чӣ роҷеҳ ёфтам, навиштам.
*«Оташкада»*

**РОҶИЛ** *а.* راجل пиёда.

На ваҳше дидам он ҷову на унсе,
На рокиб дидам он ҷову на роҷил. *Манучеҳрӣ*

**РОҶӢ** *а.* راجی умедвор, нигарон, таваққӯъкунанда.

Ҳам бар он бӯ метананду меравaнд,
Ҳар даме роҷию онс мешаванд. *Румӣ*

Бояд ки омили роҷӣ амали мувофиқи бозгашт кунад. *Аҳмади Дониш*

**РУАСО** *а.* رؤسا *ҷ.* **раис 1.**

Аз рууси руасо манорҳо ба фалаки даввор баланд карданд. *«Оташкада»*

**РУБОБ** رباب олати мусиқии аз танбӯр андак калонтар, ки чор тори махсус дорад, ҳам бо камона ва ҳам бо мизроб навохта мешавад.

Чӣ нисбат аст ба риндӣ салоҳу тақворо,
Симоъи ваъз куҷо, нағмаи рубоб куҷо? *Ҳофиз*

**РУБОӢ** رباعی **1.** *грам.* калимаи арабӣ, ки дар реша чор ҳарф дорад; **2.** *адш.* навъе аз шаклҳои қадими шеъри форсӣ-тоҷикӣ, ки дар 24 вазни шаҷараи ахрабу ахрами баҳри ҳазаҷ гуфта шуда, аз чор мисраъ иборат аст ва мисраъҳои 1, 2, ва 4-уми он ҳамқофия ва қофияи мисраи 3-ӯмаш аксар озод аст, чунончи:

Ин кӯзагарон, ки даст бар гил доранд,
Гар ақлу хирад нек бар ӯ бигморанд,
Ҳаргиз назананд мушту силиву лагад:
Хоки падарон аст, накӯ медоранд. *Хайём*

**РУБУДАН** ربودن *ниг.* **рабудан.**

**РУБЪ** *а.* ربع **1.** чорьяк, аз чор як қисм; **рубъи ушр** аз чил як ҳисса.

Баъд аз онаш дод рубъи ушри он,
Монд шоир андар андеша(-и) гарон. *Румӣ*

**2.** *нуҷ.* олоти расад, ки баландии офтобро бо он муайян мекарданд; ◇ **рубъи маскун** қисми хушкӣ ва ободи рӯи замин, чорьяки аҳолинишини рӯи замин.

Ҷумлаи рубъи маскун садсола роҳ аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Рубъи маскун чу аз тариқи шумор
Ҳаст фарсанг бисту чор ҳазор. *Саноӣ*

**РУД** رود **1.** яке аз асбоби тордори мусиқӣ.

Ба барбат чу боист барсохт руд,
Баровард мозандаронӣ суруд. *Фирдавсӣ*

Чу дар даст аст руде хуш, бизан, мутриб, суруде хуш,
Ки дастафшон ғазал хонему покӯбон сар андозем.
*Ҳофиз*

Турфа ҷаҳад ғук зи овози руд,
Лек мабод он ки бигӯяд суруд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** тор, тори соз, тори асбоби мусиқӣ.

Гуфт: Руди ҳаждаҳӯм каж аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РУДЗАН** رودزن руднавоз, касе, ки руд менавозад.

Маҳи рудзан руд пардохта,
Зи «Ушшоқ» ҳар дам наво сохта. *Хоҷу*

**РУДСОЗ** رودساز мусиқидон; руднавоз.

Бифармуд, то пеши ӯ тохтанд,
Бари рудсозонш биншохтанд. *Фирдавсӣ*

**РУКН** *а.* ركن 1. сутун, поя.

Бифармуд, то он рукнро, ки ба манҷаниқ вайрон карда буданд, некӯ кунанд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Пирӣ сару барги носавобӣ дорад,
Гулнори рухам ба ранги обӣ дорад,
Бому дару чор рукни девори вуҷуд
Вайрон шудаву рӯ ба харобӣ дорад. *Хайём*

**рукни тамом** пояи устувор; сутуни мустаҳкам.

Бинои суханрост рукни тамом,
Яке содикулқавл — Сиддиқ ном. *Садри Зиё*

2. *маҷ.* қисми муҳимми ҳар чизе, қисми умда ва асосии чизе.

Қавитар рукне бинои маваддатро китмони асрори дӯстон аст. «*Калила ва Димна*»

3. *адш.* дар арӯз қолибҳои муайяни аз решаи 'фаъла' فعل сохташудае, ки вазнҳои асосии арӯзро ташкил медиҳанд, ва онҳо 10 навъ мебошанд, чунончи 'мафоилун', 'фоилутон' ва ғ.

**РУКНӢ** ركنى тиллои холис, тиллои соф ва беғилу ғиш.

Султон фармуд, ҳар дуро ба як ҳазор динори рукнӣ бихаранд. «*Таърихи Фаришта*»

**РУКУ** *а.* ركو *ниг.* **раку.**

**РУКУБ** *а.* ركوب саворшавӣ, ба асп савор шудан.

Пеш аз рукуб дар истабл се рӯз табл, буқ ва кӯс зананд, то асбон ба он оҳозҳо улфат гиранд.
*Носири Хисрав*

Нишони элӣ ва якдилӣ он бошад, ки ба вақти рукуб ба ҷониби ёғӣ моро ба лашкар мадад кунӣ.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**РУКУК** ركوك *ниг.* **раку.**

**РУКУН** *а.* ركون майл кардан, эътимод кардан.

Заррае болову он дигар нагун,
Ҷанги феълишон бубин андар рукун. *Румӣ*

**РУКӮЪ** *а.* ركوع 1. хамидагии пушт; 2. сар фурӯд овардан, таъзим кардан барои изҳори эҳтиром; 3. хам шудан дар намоз ба дараҷае, ки кафи дастҳо ба сари ду зону бирасад.

Эй нозукакмиёну ҳама тан чу парниён,
Тарсам, ки дар рукӯъ туро бигсилад миён.
*Хисравӣ*

Чун вақти рукӯъ шудӣ, марде будӣ, ки дар паси эшон бонг [задӣ]. «*Таърихи Наршахӣ*»

**РУМ** I روم 1. номи қадими империяи Рим.

Ҳофиз, ҳадиси сеҳрфиреби хушат расид
То ҳадди Чину Шому ба ақсои Руму Рай. *Ҳофиз*

2. аҳли Рум, сокини Рум, румӣ.

...Ки Мерики шер он сарафроз рум
Зи гурги диловар тиҳӣ кард бум. *Фирдавсӣ*

**РУМ** II‖**РУМА** روم‖رومه мӯи зери ноф, мӯи зиҳор.

Шуд ҷой-ҷой рехта аз нанги рӯи ӯ
Рише, ки нанг дорад аз ӯ румаи зиҳор. *Сӯзанӣ*

**РУММОН** *а.* رمان анор.

Ангур ва уннob ва руммон... ва шафтолу ... фаровон мешавад. «*Таърихи Фаришта*»

Ва бар ин қиёс бувад неъмати ҷинон аз фавокеҳ инаб ва зайтун ва нахл ва руммон. *Аҳмади Дониш*

**РУММОНӢ** رمانى 1. анорфурӯш, касе, ки анор мефурӯшад; 2. мансуб ба руммон; **лаъли руммонӣ** лаъли аълосифат, ки рангаш монанди ранги донаи анор аст, ёқути суп-сурх.

Зи чашмам лаъли руммонӣ чу меборанд, меҳанданд,
Зи рӯям рози пинҳонӣ чу мебинанд, меҳонанд.
*Ҳофиз*

**РУМУЗ** *а.* رموز ҷ. **рамз.**

Румузи дӯстиро ҳеҷ кас чун ман намефаҳмад,
Ба лафзи ошной маънии бегонае дорам. *Шавкат*

Эй дафтари румузи ҳикамро намуда тай,
Дар шоҳроҳи оламӣ асрор бурда пай! *Шоҳин*

**РУМӢ** رومى 1. аҳли Рум.

Раҳи ҳиндуён сӯи найрангу афсун,
Раҳи румиён аз ҳисоб асту алҳон. *Носири Хисрав*

Ё сахт чу санг бош, ё нарм чу мум,
Ё зангии Занг бош, ё румии Рум.*

2. *киноя аз* ранги сафед; **румӣ ва зангӣ** а) *киноя аз* ранги сафед ва сиёҳ; б) рӯзу шаб; 3. лақаб ва тахаллуси Мавлоно Ҷалолиддин, муаллифи «Маснавии маънавӣ».

**РУМҲ** *а.* رمح найза, синон.

Бибахшид чизе, ки буд дар сипоҳ,
Зи аспу зи румҳу зи теғу кулоҳ. *Фирдавсӣ*

Гашта зи румҳат қасаби маҳ алам,
Теғи кӯҳ аз теғи ту гашта қалам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РУН** رون сабаб, иллат, ҷиҳат; **ба руни...**, **аз руни...** ба сабаби...

Худ ғами дандон ба кӣ тавонам гуфтан,
Заррин гаштам ба руни симиндандон. *Рӯдакӣ*

Ба чашм-андарам дида аз руни туст,
Ба ҷисм-андарам ҷунбиш аз буни туст. *Унсурӣ*

**РУНОС** روناس решаи як навъ гиёҳ, ки аз он ранги сурх тайёр мекунанд.

**РУОФ** *а.* رعاف хун рафтан аз димоғ.

... Ба баҳонаи руоф даст пеши бинӣ гирифта аз маҷлис берун омад. «*Равзат-ус-сафо*»

Он мард дар миёни ҳамин руоф дар хоб шуд.
*Низомии Арӯзӣ*

**РУС** I روس номи халқ ва мамлакати Россия.

Ба Рум-андарун шоҳ буд Файлақус,
Яке буд бо рои ӯ шоҳи Рус. *Фирдавсӣ*

Чу шуд воқифи ҳоли ӯ Файлақус,
Ба аҳли мамолик чи Руму чи Рус. *Ҷомӣ*

**РУС** II رس касе, ки бисёр хӯрок мехӯрад, пурхӯр, шикампарвар; ҳарис.

Русе буд, гӯянд, солорашон,
Ҳамасола хайраш ба чашми касон.
*Абӯшакури Балхӣ*

**РУС** III ‖ **РУСТ** رس‖رست маҳкам, мустаҳкам, сахт.

Хештандор бошу русту амин,
К-аз ясори ту нозиранду ямин. *Авҳадӣ*

**РУСБӢ||РУСПӢ** روسبی||روسپی *зани фоҳиша*, зани сабукпо.

Ҳукамо гуфтаанд: Чаҳор кас аз чаҳор кас биранҷанд: хироҷӣ аз султон ва дузд аз посбон ва фосиқ аз ғаммоз ва русбӣ аз мӯҳтасиб. *Саъдӣ*

**РУСВО** رسوا *ниг.* **расво.**

**РУСПИЗОДА** روسپی‌زاده писари зани фоҳиша, ҳаромзода.

В-аз он пас чунин гуфт бо саркашон,
Ки ин руспизодаи баднишон... *Фирдавсӣ*

**РУСПӢ** روسپی *ниг.* **русбӣ.**

**руст** روست *асоси замони гузаштаи* **рустан.**

**РУСТ** I رست **1.** сабзиш, рӯиш, болиш, афзунӣ.

Чунин гуфт, к-инат, сари кин нахуст,
Пароканда тухми пархошу руст. *Фирдавсӣ*

**2.** замин, хок, хоки сахт.

Зи тороҷ вайрон шуд он буму руст,
Ки Ҳурмуз ҳаме боҷи Эрон биҷуст. *Фирдавсӣ*

**РУСТ** II رست *ниг.* **рус** III.

**РУСТА** رسته *ниг.* **рустӣ** II.

**РУСТАМ** رستم **1.** *номи қаҳрамони асосии «Шоҳнома»-и* Фирдавсӣ, писари Зол; **2.** номи писари Ҳурмуз, сардори лашкари охирин подшоҳи силсилаи Сосониён Яздгурд; **3.** *маҷ.* одами шуҷоъ, далер.

Рустамонро тарсу ғам вопеш бурд,
Ҳам зи тарс он баддил андар хеш мурд. *Румӣ*

◇ **Рустами дари ҳаммом** *киноя аз* касе, ки намудаш бо карру фар асту ботинаш ҳеҷ; **Рустами найсон** *киноя аз* борони баҳорӣ, абри баҳорӣ.

Жола сипари барф бибурд аз катифи кӯҳ,
Чун Рустами найсон ба ҳам овард камонро. *Анварӣ*

**РУСТАМДИЛ** رستم‌دل далер, шуҷоъ.

Рустамдиле, ки бозуву теғаш хабар диҳанд.
Ҳангоми кин зи Ҳайдари Каррору Зулфиқор.
*Убайди Зоконӣ*

**РУСТАН** رستن *ниг.* **рӯидан.**

**РУСТАНӢ** رستنی гиёҳ, наботот, сабза, ҳар чӣ ки мерӯяд ва месабзад.

Биболид кӯҳ, обҳо бардамид,
Сари рустанӣ сӯи боло кашид. *Фирдавсӣ*
Сари рустанӣ зер зебо бувад,
Сари одамӣ беҳ, ки боло бувад. *Низомӣ*

**РУСТАҲМ** رستهم *ниг.* **Рустам** I.

Бибӯсид Рустаҳм тахт, эй шигифт,
Ҷаҳонофаринро ситоиш гирифт. *Фирдавсӣ*

**РУСТО||РӮСТО** روستا **1.** деҳ, қишлоқ.

Ва ҳанӯз ин шаҳр набуд ва лекин баъзе аз рустоҳо шуда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** деҳқон, кашоварз, деҳнишин.

Яке аз рустои Манч, ки сарҳаднишини Ҳиндустон буд, гирифтори Муҳаммади Бахтиёр гардид.
*«Таърихи Фаришта»*

**РУСТОЗОДА||РӮСТОЗОДА** روستازاده касе, ки дар қишлоқ зоидаву калон шудааст, фарзанди рӯстой, фарзанди деҳқон.

Вақте афтод фитнае дар шом,
Ҳар касе гӯшае фаро рафтанд.
Рӯстозодагони донишманд
Ба вазирии подшо рафтанд.
Писарони вазири ҷоҳилкӯш,
Ба гадоӣ ба русто рафтанд. *Саъдӣ*

**РУСТОЙ||РӮСТОЙ** روستائی **1.** бошандаи деҳ, сокини деҳ; деҳқон, қишлоқӣ, деҳотӣ.

Ба чуғд, эй Сайидо, вайрона бошад беҳтар аз гулшан,
Табибе нест ҷуз саҳро мизоҷи рӯстоиро. *Сайидо*

Ногоҳ рӯстое аз канори майдон даромад ва ҳамнабард хост. *«Хористон»*

**2.** *маҷ.* одами нодон, беақлу беадаб.

Ситезанда чун рустой бувад,
Шикастан беҳ аз мумиёӣ бувад. *Низомӣ*

**РУСТОҚ** روستاق *шакли арабишудаи* **русто||рӯсто.**

Бист ҳазор мард дар ин шаҳр аст ва савод ва рустоқҳои бисьёр дорад. (2) *Носири Хисрав*

**РУСТӢ** I رستی **1.** пойдорӣ, устуворӣ; **2.** роҳат, осудагӣ, фароғат.

**РУСТӢ** II||**РУСТА** رستی||رسته навъе аз ҳалво.

**РУСУЛ** *а.* رسل *ҷ.* **расул.**

Миёни амир Нуҳ ва Абӯалӣ русул ва расоил мутавотир шуд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*
Шоҳ русул хост бад-ин иттифоқ,
Барқсифат ҷаст ба пушти бурок. (2)
*Хисрави Деҳлавӣ*

**РУСУМ** *а.* رسوم *ҷ.* **расм.**

Русум ва одоби мулозимат намедонӣ. (1)
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Русуму такаллуф зи вай дур дошт,
Зи таклифи шоҳиш маъзур дошт. (1) *Ҷомӣ*

**РУСУХ** *а.* رسوخ устуворӣ, пойдорӣ, субот.

Чун раъйи ту дар ин кор русухе дорад ... муборак бод! *«Анвори Суҳайлӣ»*
З-он ки ақли ҳар киро набвад русух,
Пеши оқил ҳамчу санг асту кулӯх. *Румӣ*

**русух ёфтан** устувор шудан, қувват ёфтан, маҳкам ҷой гирифтан.

Чун ин маъно дар ботини ӯ русух ёфт, бозаргонеро, ки мӯътамади ӯ буд, талабид.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ниҳоли муҳаббат дар замини дили ҳар як русух ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РУТ** رت **1.** бараҳна, урьён.

Теғ сар то ба сар гуҳар з-он шуд,
Ки ба кини ҳасуди ӯ шуд рут.*

**2.** *маҷ.* бенаво, бечора, бечиз.

**РУТАБ** I *а.* رتب *ҷ.* **рутба||рутбат.**

Он рутаб чист? — ҳиссу рӯҳу хаёл,
Ҳар яке оламе истиқлол. (1) *Ҷомӣ*

**РУТАБ** II *а.* رطب хурмо, хурмои тару тоза.

Қасе бе айб набвад дар замона,
Рутабро аста бошад дар миёна.
*Абулмасали Бухорой*

... Дарахти хурмо бичунбонид ва рутаб аз ӯ бияфтод. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

◇ **рутаб беустухон шудан** *киноя аз* хотирҷамъ шудан, осуда шудан аз халалрасон.

Зи корошӯбии Марьям баросуд,
Рутаб беустухон шуд, шамъ бедуд. *Низомӣ*

**рутаб ваъда кардану тут фиристодан** *киноя аз* ваъдаи равғанин дода, ба дараҷаи матлуб адо накардан.

Ваъдаи ин чарх ҳама бод буд,
Ваъда рутаб карду фиристод тут. *Носири Хисрав*

**рутаб аз коноз баромадан** *киноя аз* ноил шудан ба мақсад.

Ман бад-он омадам ба хидмати ту,
Ки бароям рутаб зи конозам. *Рӯдакӣ*

**РУТБА||РУТБАТ** *а.* رتبه||رتبت **1.** мартаба, дараҷа, манзалат, поя.

Шер ӯро амини давлат сохта, рутбаи ӯ аз ҳама даргузаронид. «*Нигори дониш*»

Он дараҷоти шариф ва рутбати олӣ ва мунифро сазовор ва мувашшаҳ натавонист гашт.
«*Калила ва Димна*»

**рутбати ахас** поинтарин дараҷа, мартабаи паст, поин; **2.** мақом, мавқеъ, поя, мартаба.

Ҳарчанд ин фасл аз таърих масбуқ аст, бар он чӣ гузашт дар зикр, лекин дар рутба собиқ аст.
«*Таърихи Байҳақӣ*»

**РУТУБАТ** *а.* رطوبت намӣ, тарӣ, намнокӣ.

Ва амир Исмоил бемор шуд ва ранҷи ӯ бештар аз рутубат буд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Дар фасли зимистон ... боронҳо мутавотир гашт ва осори рутубат бар дару девор зоҳир шуд.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**РУУНАТ** *а.* رعونت **1.** нодонӣ, беақлӣ.

Аксари мардумон ба воситаи пайравии нафси ҷафоҷӯй мазҳари ахлоқи замима, чун ҳирсу оз ва руунату... тӯҳмат ва бӯҳтон ва монанди он воқеъ шудаанд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**2.** саркашӣ, такаббур, калонгирӣ.

Биё, ки мо сари ҳастиву кибриёву руунат
Ба зери пой ниҳодему пой бар сари ҳастӣ. *Саъдӣ*

**3.** худоройӣ.

Ҳар ҳафта ӯро ҷомаи кимхо ва атлас бахшидӣ ва Муҷир ба тафохур пӯшидӣ ва фузало он руунатро писандида надоштанд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Доия кам гашту надомат фузун,
Рафт зи сар боди руунат бурун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**РУУС** *а.* رئوس||رؤس *ҷ.* **раъс.**

Рууси ашҷор аз об зоҳир шудааст. (1)
«*Равзат-ус-сафо*»

Аз рууси руасо манорҳо ба фалаки даввор баланд карданд. (3) «*Оташкада*»

**РУФАҚО** *а.* رفقا *ҷ.* **рафиқ.**

Дар роҳ ба руфақо ҳамроҳ шудам. *Авфӣ*

Ва ... дар ҳузури руфақо беҳтар иншо ва имло менамудем. *Аҳмади Дониш*

**РУФОТ** *а.* رفات чизҳои шикаста, реза-реза шуда, пӯсида, аз ҳам рехта, *мас.* устухони пӯсида.

... Пурсид, ки агар ба ғайр аз мушоҳидаи изоми руфот муҳимме бошад, ба ӯ намой.
«*Равзат-ус-сафо*»

Ман банда чунон кӯфтаи ҳодиса будам,
Гуфтӣ, ки изомам зи лагадкӯб руфот аст. *Анварӣ*

**РУФТАН** رفتن *ниг.* **рӯфтан.**

**РУФӮ||РАФӮ** رفو бофта ислоҳ кардани ҷома ё гилеми дарида ва ё сӯхта, ба тавре ки ҷои дурустшуда маълум нашавад.

Гар риштаҳои тӯли амалро кунанд сарф,
Мушкил, ки ҷоки синаи моро руфӯ кунанд. *Соиб*

Чандон ки руфӯе кунамаш, боз шавад ҷок,
Ин захми дилам аз ҳаду андоза бурун аст. *Махфӣ*

**РУФӮГАР||РАФӮГАР** رفوگر касе, ки ҷоҳои пора ё сӯрохшудаи чизҳои бофташударо монанди аввалааш дуруст мекунад, руфӯкунанда.

Ҷомаи ирзи накӯён чу дарад, натвон дӯхт,
З-он ки пероҳани гулро ба руфӯгар надиҳанд.
*Абӯтолиби Калим*

Баҳри он то кунад дар ин буньёд,
Чун руфӯ бинад, аз руфӯгар ёд. *Саноӣ*

**РУХ I** رخ рӯй, гуна, рухсора, чеҳра.

Ҳама ҷомаҳо карда пирӯзаранг,
Ду чашмон пур аз хуну рух бодранг. *Фирдавсӣ*

Бо сабо ҳамроҳ бифрист аз рухат гулдастае,
Бӯ ки бӯе бишнавем аз хоки бустони шумо. *Ҳофиз*

**рухи гулфом** рӯи гулгун, рухсораи сурх.

Ёр чун дар ҷом мебинад рухи гулфомро,
Акси рӯяш чашмаи хуршед созад ҷомро. *Ҳилолӣ*

**пурхун гаштани рух** ниҳоят сурх шудани рӯй.

Рухаш гашт пурхуну дил пур зи дард,
Зи кори Сиёвуш басе ёд кард. *Фирдавсӣ*

**рух аз гулбарг доштан** рӯи нозук, зебо ва латиф доштан.

Нигоре буд андар шабистони ӯй,
Зи гулбарг рух дошт в-аз мушк мӯй. *Фирдавсӣ*

◇ **рухи боғ** *киноя аз* намуди боғ.

Соҳати олам аз таровати ту
Чун рухи боғ дар баҳорон бод. *Анварӣ*

**рухи гетӣ** рӯи ҷаҳон.

Зи оби чашми ҳамчун арғувонам
Рухи гетӣ муасфар метавон кард. *Шамси Табрезӣ*

**рух афкандан** *киноя аз* шинохтани касе, ки рӯ панаҳ мекунад; **рух додан** воқеъ шудан, рӯй додан, ба вуқӯъ омадан.

Эй фарас, бар ту чӣ рух дода, ки худ бохтаӣ?
Магар ин гуна, ки мотӣ, ту шаҳ андохтаӣ?
*Мӯҳташами Кошӣ*

**рух зард кардан** *киноя аз* озор додан, дарднок кардан.

Набинад доя то ранги рухаш зард,
Рухи худ бар тапонча зард мекард. *Ҳозиқ*

**рух намудан** ба вуқӯъ омадан, рӯй додан.

То чӣ бозӣ рух намояд, байдақе хоҳем ронд,
Арсаи шатранҷи риндонро маҷоли шоҳ нест. *Ҳофиз*

**рух овардан** рӯ овардан, мутаваҷҷеҳ шудан, равона шудан.

Рух овард дар хидмати Файлақус,
Сар афрохт аз давлати пойбӯс. *Ҷомӣ*

Рух овардам инак ба боғу баҳор,
Ниҳодам ба раҳ дидаи интизор. *Ҷомӣ*

**рехтани ранги рух** *кинoя аз* паридани ранги рӯй аз тарс.

Барқ меандохт месӯзид санг,
Абр меғуррид, рух мерехт ранг. *Румӣ*

**рухи ниёз бар хок молидан** *киноя аз* изҳори эҳтиёҷ ва ниёзмандӣ кардан.

Дарвеше берун омад ва инони аспи шаҳ бигирифт ва рухи ниёз бар хок молид, ки дар пои пили зулм афтодаам. *«Хористон»*

**РУХ II** رخ яке аз мӯҳраҳои шатранҷ, ки ба шакли бурҷ аст.

Ҳамовард гашта рухон бар ду рӯй,
Ба дасти чапу рост пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

**руху фарзин ниҳодан** *киноя аз* ғалаба кардан дар бозии шатранҷ, ки ба ҳариф пешакӣ бо ду мӯҳра, яъне бо руху фарзин кишт дода мешавад.

Рухат маҳро руху фарзин ниҳодаст,
Лабат беҷодаро сад ҷизья додаст. *Анварӣ*

**РУХ III** رخ паррандаи афсонавии мавҳум ва бисьёр бузург.

Рухро одат ин буд, ки онҳоро мерабуд ва пора-пора мекард, сабаби ин маълумам набуд.
*«Ҳазору як шаб»*

**РУХОМ** *а.* رخام санги мармар.

Биное карданд аз сутунҳои сангини аз рухоми мулавван тарошида. *Авфӣ*

Даре дид олӣ зи санги рухом,
Бар ӯ қуфле афканда аз сими хом. *Хоҷу*

**РУХСА||РУХСАТ** *а.* رخصه||رخصت иҷозат, изн.

Маслаҳат дар он дидаам, ки агар рухсат бошад, ҷанде дар атрофи олам бигардам. *«Нигори дониш»*

Бубин, ки рақскунон меравад ба нолаи чанг
Касе, ки рухса нафармудӣ истимои симоъ. *Ҳофиз*

**РУХСОР||РУХСОРА** رخسار||رخساره як бари рӯй, гуна.

Ду рухсора пурхуну дил сӯгвор
Дижам карда бар хештан рӯзгор. *Фирдавсӣ*

Боғи ҳуснат тоза шуд аз дидаи гирьёни ман,
Чашми ман оби дигар дод он гули рухсорро.
*Ҳилолӣ*

Некӯии рафтор ва хубии рухсори ӯ дар дил боз ҷо гирифт ва ба худ андешид. *«Нигори дониш»*

**РУХУТ** *а.* رخوت ҷ. рахт.

Аз ҷумлаи рухут се ҳазор ҷомаи буридаи нодӯхта буд, боқӣ бар ин қиёс бояд кард. (2)
*«Равзат-ус-сафо»*

Аҳли шаҳр ва маҳаллот рухуту амволро ба зовияи ӯ пинҳон карданд. (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РУХЧАКОД** رخ چکاد касе, ки миёни сараш мӯй надошта бошад, тоссар, аслаъ.

Истода ба хашм бар дари ӯ
Ин ба нафрин сиёҳ рухчакод. *Ҳаккок*

**РУХШО** رخشا *ниг.* **рахшо.**

**РУШД** *а.* رشد **1.** тараққӣ, нумув.

Рушди қавме барои ҳақҷӯён
Аҳди қавме зи хуи хушгӯён. *Саноӣ*

**2.** роҳи рост; пойдории дар роҳи ҳақ.

Аммо бародар роҳи рушди хеш надид.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳар кӣ ақли маодӣ надорад, ба давлат ва саодати ҳидоят ва рушд ва рашод ва фахри маънавӣ намерасад. *Аҳмади Дониш*

**3.** ҳушьёрӣ, басират, зиракӣ

Малик Аҷҳӣ ва Зебо ... дар вай осори рушд надиданд. *«Таърихи Фаришта»*

**РУҒО** *а.* رغا бонг, наъраи ҳайвонҳо.

Дар девлохҳош буд он сон ғиреви дев,
К-ояд ба гӯш гоҳи руғо нағмаи заған. *Ломеӣ*

**РУҚОҚ** *а.* رقاق *ниг.* **рикоқ.**

**РУҚУМ** *а.* رقوم *ҷ.* **рақам.**

...Ки аз вазъи афлоку сайри нуҷум
Зи ҳоли Сикандар ҷунин зад руқум. (1) *Ҷомӣ*

**РУҚЪА||РУҚЪАТ** *а.* رقعه||رقعت **1.** мактуб, хат, нома, навишта.

Руқъа гар бар парри мурғе дӯхтӣ,
Парри мурғ аз таффи руқъа сӯхтӣ. *Румӣ*

Маъмун руқъаи ӯро биталабид ва ба дасти худ дар пушти аризаи ӯ навишт. *Аҳмади Дониш*

**2.** порча, як порча, порчаи коғаз.

Давот пеши худ хост ва коғаз ва руқъае бинавишт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** васла, пораи матоъ, ки даридаи либосро бо он ямоқ мекунанд.

Ҳам руқъа дӯхтан беҳу илзоми кунҷи сабр,
То руқъа баҳри ҷома паи хоҷагон навишт. *Саъдӣ*

Ҷун ба масҷид расиданд, Умарро ... ёфтанд, ки дар гӯшаи масҷид хуфта буд ... ва пероҳане бо бисьёр руқъа пӯшида. *«Таърихи Табарӣ»*

**руқъа задан** (*ё* **дӯхтан**) ямоқ кардан, васла дӯхтан, порадӯзӣ кардан.

Ҳамон ҷомаи кӯҳнаро руқъае зад ва биёвард ва Умар бипӯшид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **(ин) руқъаи ғабро** *киноя аз* замин.

Муштарӣ қуръаи тавфиқ занад бар раҳи ҳоҷ,
Бонги он қуръа бар ин руқъаи ғабро шунаванд.
*Хоқонӣ*

**РУҚЬЯ** *а.* رقیه сеҳр, афсун, таъвиз.

Ҷун ба наздики он тилисм расид,
Рахнае карду руқьяе бидамид. *Низомӣ*

**РУҶУЛИЯТ** *а.* رجولیت *ниг.* **раҷулият.**

**РУҶӮЪ** *а.* رجوع бозгашт; мурoҷиат.

Додаи ту туро ниҳодам пеш,
То руҷӯъ афтадат ба додаи хеш. *Низомӣ*

**руҷӯъ кардан** (*ё* **намудан**) гаштан, гашта омадан.

Ва ӯ иҷобат карда дигар бор ба Тӯс руҷӯъ намуд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Наввоб дилхаста ва хотиршикаста аз майдон руҷӯъ кард. *«Хизонаи омира»*

**РУҶҲОН** *а.* رجحان бартарӣ, афзалият, авло будан.

Мардум ... ҳам ба падар, ҳам ба модар ва бар писари ту фазилат ва руҷҳон доранд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**руҷҳон додан** афзал ва беҳтар шуморидан.

**РӮ(Й)** (روی) **1.** чеҳра, рухсор.

Рӯй зи меҳроб кай кардӣ, агар на дар биҳишт
Бар умеди нону деги қальяву ҳалвостӣ.
*Носири Хисрав*

Рӯй дар рӯи ёр кун, бигзор,
То аду пушти даст меҳояд. *Саъдӣ*

**рӯй баркашидан** рӯ гардондан.

Малик навбате гуфташ: Эй некбахт,
Зи нафрат зи мо дармакаш рӯй сахт! *Саъдӣ*

**2.** сатҳ, боло, сатҳи чизе.

Чу дарьёи ҷӯшон замин бардамид,
Чунон шуд, ки кас рӯи ҳомун надид. *Фирдавсӣ*

**рӯи даст** а) пушти даст; б) навъе аз фанни гӯштингирӣ; *маҳорате дар муҳориба ё дар коре;* **рӯи замин** сатҳи замин.

Аз он бадкуниш дев рӯи замин
Бипардозу пардахта кун дил зи кин. *Фирдавсӣ*

**3.** ҷониб, сӯ, тараф; канор, соҳил.

Гар айдун, ки з-ин рӯи Ҷайҳун кашад,
Ҳаме домани хеш дар хун кашад. *Фирдавсӣ*

Чашм бар раҳат доранд кӯча-боғҳо ҳар рӯз,
Аз ду рӯй саф бастанд дар чаман хиёбонҳо. *Сайидо*

**4.** имкон, чора.

Аз ту буридан, санамо, р ӯ й нест,
З-он ки чу рӯят ба ҷаҳон рӯй нест. *Анварӣ*

Ту ин роз макшову бо кас магӯй,
Маро ҷуз нуҳуфтан ҳамон нест рӯй. *Фирдавсӣ*

**рӯю роҳ** чора, тадбир.

Ба навъе дигар рӯю роҳам набуд,
*Ҷуз ин асп дар боргоҳам набуд. Саъдӣ*

**5.** сабаб, боис, ваҷҳ, ҷиҳат; **аз рӯи...** ба сабаби.

Хасм агар лофи тақобул занад аз рӯи ҳасад,
Ҳақ шиносад, ки кӣ Булқосиму кӣ Булаҳаб аст.
*Анварӣ*

**аз ин рӯй** аз ин сабаб; **аз чӣ рӯй** ба чӣ сабаб; **аз ҳеҷ рӯй** ба ҳеҷ ваҷҳ, ба ҳеҷ сабаб; **бад-ин рӯй** ба ин сабаб.

Ва бад-ин рӯй донем, ки воҷибулвуҷудро ҷузъ набувад ва баҳра набувад. *Ибни Сино*

**6.** ҷуръат, тавоноӣ; тоқат, тоб.

Рӯи баргаштанам аз рӯи ту нест,
Ки ҷаҳонам ба яке мӯи ту нест. *Анварӣ*

Маро ҳадья бояд, агар гуфт рост,
Туро рою рӯи дабирӣ куҷост? *Фирдавсӣ*

◇ **рӯи ёсмин** рӯи зебо, латиф.

Бо чунин зулфу рухаш бодо назарбозӣ ҳаром,
Ҳар кӣ рӯи ёсмину ҷаъди сунбул боядаш. *Ҳофиз*

**рӯи камон** тарафест, ки ба он тир андохта мешавад; **рӯи ниёз** эҳтиёҷмандӣ, ҳоҷат, бо аҷзу инкисор рӯ овардан ба касе.

Алминнату лиллаҳ, ки дари майкада боз аст,
З-он рӯ ки маро бар дари ӯ рӯи ниёз аст. *Ҳофиз*

**рӯи оташин** рӯи зебо.

Чӣ рӯи оташин асту чӣ қадди шӯълахез аст ин,
Шарори хирмани ман, барқи оғӯшу канори ман!
*Сайидо*

**рӯи** *касе* **сафед** аҳсант ба фалон кас, офарин ба фалонӣ!

Тавозӯъ чу гул кард аз сурх бед,
Ба ӯ норван гуфт: Рӯят сафед! *Туғро*

**рӯи** *касе* сиёҳ нафрат ба фалон кас!

Эй рӯи ғам сиёҳ, ки аз шарми гирьям,
Бар пушти пой дӯхта чашми сиёҳро. *Урфӣ*

**рӯю риё** макр, фиреб, коре, ки маҳз барои намоиш ва нишондод ба амал оварда мешавад.

Боданӯше, ки дар ӯ рӯю риёе набувад,
Беҳтар аз зӯҳдфурӯше, ки дар ӯ рӯю риёст.
*Ҳофиз*

**аз рӯи зоҳир** зоҳиран; **дар рӯй** зоҳиран, дар зоҳир.

Зи бегона парҳез кардан накӯст,
Ки душман тавон буд дар рӯй дӯст. *Саъдӣ*

**рӯй афрӯхтан** *кинoя аз* зебо шудан, хушрӯй гаштан.

Қадде афрохта чу сарв ба боғ,
Рӯе афрӯхта чу шамъу чароғ. *Низомӣ*

**рӯй бартофтан** рӯй гардонидан; қабул накардан.

Зоҳидро ин сухан қабул наёмад, рӯй бартофт.
*Саъдӣ*

**рӯй бурдан** *киноя аз* суст шудани меҳр.

Мурд — рӯяшро бурд. *Зарбулмасал*

**рӯй гирифтан** пӯшидани рӯи худ аз шарм.

Дидам ба ҷонибаш, зи ҳаё рӯи худ гирифт,
Роҳи нигаҳ ба наргиси ҷодуи худ гирифт. *Туғро*

**рӯй дарҳам кашидан** рӯй гардондан аз нафрат.

Малик аз ин сухан рӯй дарҳам кашида гуфт: Маро дурӯғи ӯ писандидатар омад аз он рост, ки ту гуфтӣ! *Саъдӣ*

**рӯй дарҳам овардан** а) рӯ ба рӯ шудан, муқобили ҳам саф оростан.

Чун лашкар аз ҳар ду тараф рӯй дарҳам оварданд ва қасди муборазат карданд, аввал касе, ки дар майдон даромад, он писар буд. *Саъдӣ*

б) рӯ тофтан, рӯ гардондан.

Маликзода рӯй аз ин сухан дарҳам овард ва мувофиқи табъаш наёмад ва мар-ӯро заҷр фармуд.
*Саъдӣ*

**рӯй намудан** намудор шудан, зуҳур кардан; рӯй додан, воқеъ шудан.

Ду рӯзу ду шаб рӯй нанмоядо,
Ҳамоно зи гардиш бифарсоядо. *Фирдавсӣ*

Дар он сол ба сабаби уфунати гармсер дар он вилоят бемории саъб рӯй намуд. *«Таърихи Систон»*

**рӯй ниҳодан** а) равона шудан, озим шудан, оҳанг кардан; рӯ овардан ба чизе.

Шаб омад, сӯи боғ бинҳод рӯй
Сари тозиён меҳтари номҷӯй. *Фирдавсӣ*

Расид давлати васлу гузашт меҳнати ҳаҷр.
Ниҳод кишвари дил боз рӯ ба маъмурӣ. *Ҳофиз*

б) майл кардан; сар кардан, шурӯъ намудан.

Пас аз пушти мешу бара пашму мӯй
Бурииду ба риштан ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**рӯй овардан** нигоҳ кардан, таваҷҷӯҳ кардан; **майл** кардан.

Мо муридон рӯ ба сӯи Каъба чун орем, чун
Рӯ ба сӯи хонаи хаммор дорад пири мо. *Ҳофиз*

Назару Ғамза кори худ карданд,
Рӯ ба даргоҳи Ҳусн оварданд. *Мушфиқӣ*

**рӯй печидан** рӯй гардонидан, рӯй тофтан.

Чу Руҳҳом гашт аз Кашонӣ ситӯҳ,
Бипечид аз ӯ рӯю шуд сӯи кӯҳ. *Фирдавсӣ*

Рӯи тамаъ аз халқ бипеч, ар мардӣ,
Тасбеҳи ҳазордона дар даст мапеч. *Саъдӣ*

**рӯй тофтан** а) рӯй гардондан, эътироз кардан.

Борҳо ақли ман маро мегуфт,
Ки аз ин боргоҳ рӯй матоб. *Анварӣ*

б) тарсида гурехтан.

Натобад саги сайд рӯй аз паланг,
Зи рӯбаҳ рамад шери нодида ҷанг. *Саъдӣ*

**рӯй туруш (ё талх) кардан** нофорамӣ нишон додан, изҳори норизоӣ кардан.

Макун рӯй бар мардум, эй зан, туруш,
Ту гуфтӣ, ки занбӯри мискин макуш. *Саъдӣ*

Рӯй туруш карда ба ёрон мабин,
Сиркафурӯшӣ макун, эй ангубин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**рӯи дил дидан** *киноя аз* таваҷҷӯҳ ва илтифот кардан.

Аз бузургон рӯи дил дидан ба хурдон айб нест,
Дил ба даст овардани мӯр аз Сулаймон хуштар аст. *Соиб*

**рӯи** *чизе* **надоштан** аз шармандагӣ маҷоли рӯ ба рӯ шудан бо чизе надоштан.

Туро, ки ҳаст май, аз моҳтоб рӯй магардон,
Ки ман зи дасти тиҳӣ рӯи моҳтоб надорам. *Соиб*

**рӯи офтобро бо ғарбол пӯшидан** ҳақиқати равшанро бо далелҳои беасос, пуч ва ғаразкорона пӯшидани шудан; **рӯи тоза доштан** иззату ҳурмат доштан, обрӯ ва эътибор доштан дар назди халқ.

Оҳ азбас шуд мукаррар, бе асар афтодааст,
Гирьяе сар кун, ки дорад ашк рӯи тозае. *Мухлиси Кошӣ*

**рӯ ба (ё дар) гурез ниҳодан** роҳи гурезро пеш гирифтан, гурехтан, фирор кардан.

*Ар расадшон зи дона ранҷу малол,*
Рӯ ниҳад дар гурез фориғбол. *Ҷомӣ*

Охир ба шафоати маҳбусони русӣ махлас ёфта, алалфавр рӯ ба гурез ниҳод. *Аҳмади Дониш*

**рӯй ба инҳитот ниҳодан** таназзул кардан, рафта-рафта кам шудан.

То муддати панҷоҳ рӯз он сел дар издиёд буд, он гоҳ рӯй ба инҳитот ниҳод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қувватҳои баданӣ рӯй ба инҳитот ниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**рӯ ба (ё дар) нуқсон доштан** а) айб пайдо кардан; б) ба таназзул сар кардан.

Мамлакати эшон рӯй дар нуқсон дорад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**рӯй ба ҷанг овардан** ҷанг хостан; ба ҷанг даромадан; **рӯй бар рӯи девор доштан** туршрӯй ва бадхӯ будан, номеҳрубон ва дарундор будан.

Миёни ду амзода вуслат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод,
Яке хулқу лутфи паривор дошт,
Дигар рӯй бар рӯи девор дошт. *Саъдӣ*

**рӯй ба(р) хок гузоштан** *пеши касе киноя аз* бо таманное ба касе аҷзу инкисор изҳор кардан.

Ҷамъе, ки пеши халқ гузоранд рӯ ба хок,
Пеш аз аҷал раванд ба хиссат фурӯ ба хок. *Соиб*

**рӯ дар адам доштан** озим будан ба сӯи нестӣ, майл доштан ба марг, ба пешвози марг будан.

Дили ман з-он даҳон рӯ дар адам дошт,
Чу ҷон донист, азми ҳамраҳӣ кард. *Ҷомӣ*

**рӯй** *дар чизе* **будан** мақсади чизе доштан.

Малик рӯй аз ин сухан дарҳам кашид ва гуфт: ... Рӯи он дар маслаҳате буд ва бинои ин бар хубсе. *Саъдӣ*

**рӯ дар гурез ниҳодан** *ниг.* **рӯ ба гурез ниҳодан; аз рӯи** *касе* **гузар накардан** эҳтиром ва ҳурмати касеро нигоҳ доштан.

Ба ночор аз рӯи қозӣ гузар
Накарду раҳо кард ӯро ба зар. *Савдо*

**ба рӯй овардан** ба вуҷуд овардан.

Ишқ ҳар меҳнате ба рӯй орад
Макун, эй дил, гарат намехорад. *Анварӣ*

**бар рӯи кор омадан** ошкор шудан, маълум шудан.

**РӮБАНД** روبند *ниг.* **рӯйбанд.**

**РӮБАҲ** روبه *ниг.* **рӯбоҳ.**

**РӮБАҲБОЗӢ** روبه‌بازی *ниг.* **рӯбоҳбозӣ.**

**РӮБАҲӢ** روبهی *ниг.* **рӯбоҳӣ.**

**РӮБИДАН** روبیدن *ниг.* **рӯфтан.**

**РӮБОҲ||РӮБАҲ** روباه||روبه ҳайвони ширхор аз ҷинси саг, пӯсти ӯ бештар зард ё сурх буда, думи калони пахмоқ дорад.

Ҳиммати шер аз он баландтар аст,
Ки дилозор бошад аз рӯбоҳ. *Шаҳиди Балхӣ*

Натобад саги сайд рӯй аз паланг,
Зи рӯбаҳ рамад шери нодида ҷанг. *Саъдӣ*

◇ **рӯбоҳи гарм** *киноя аз* пӯсти рӯбоҳ, ки пӯшандаро гарм нигоҳ медорад.

Чу санҷобу қоқум, чу рӯбоҳи гарм,
Чаҳорӯм самур аст, к-аш мӯй нарм. *Фирдавсӣ*

**рӯбоҳ ба гардун гирифтан** *киноя аз* кори сахтро бо сабру таҳаммул анҷом додан.

Ва гуфтаанд, ки Атобаки Илдегиз рӯбоҳ ба гардун гирад, яъне ӯро мояи истибор бисьёр аст. *«Таърихи салоҷиқаи Кирмон»*

**рӯбоҳ ба сӯрох намерафт, ҷорӯб ба думаш бастанд** *зарб.* дар бораи одамоне гуфта мешавад, ки на танҳо худ ба ҷое нохонда мераванд, балки каси дигарро низ ҳамроҳ мебаранд; **рӯбоҳ то таҳи ҷоҳ аст, карбос хайр мекунад** *зарб.* яъне каси ба тангӣ афтода ваъдаҳои хоми бисьёре медиҳад.

**РӮБОҲБОЗӢ||РӮБАҲБОЗӢ** روباه‌بازی||روبه‌بازی *киноя аз* маккорӣ, ҳилагарӣ, фиребгарӣ; **рӯбаҳбозӣ кардан** макр кардан, фиреб додан, ҳила кардан.

Рӯбаҳбозӣ макун дар сафи ушшоқ з-он-к
Зишт бувад, пеши гург шер кунад оҳуӣ. *Абулфараҷи Рунӣ*

**рӯбоҳбозӣ омӯхтан** роҳи макру фиребро ёд гирифтан.

Саги шерчангол аз орзуи висоли харгӯш ҳазор гуна рӯбоҳбозӣ омӯхта. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**РӮБОҲӢ||РӮБАҲӢ** روباهی||روبهی **1.** мансуб ба рӯбоҳ; **2.** *маҷ.* ҳила, макр.

Ба чашми чу оҳу макун рӯбаҳӣ,
Маро хоби харгӯш то кай диҳӣ? *Хоҷу*

**РӮГАР||РӮЙГАР** روگر||روی‌گر касе, ки қалъагӣ медаво-над, сафедкунандаи мис бо қалъагӣ; саффор.

Лайс марде рӯгар буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РӮГАРДОН||РӮЙГАРДОН** روگردان||روی‌گردان **1.** он кӣ рӯяшро аз чизе ва ё касе мегардонад; касе, ки аз чизе

бармегардад ё чизеро тарк мекунад; 2. гурезон, фирорӣ, шикастхӯрда аз ҷанг.

Қашмириён ... бар фавҷи Ҳусайнчек тохта, ӯро рӯгардон сохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**рӯгардон шудан** гурехтан, рӯ тофтан ва шикаст хӯрдан дар майдони ҷанг.

Баъд аз он султон ҳарчанд рӯ ба рӯ шудӣ, бо вуҷуди сад ҳазор савори мусаллаҳ, бе ҷанг аз он қавм рӯгардон шудӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**РӮД** رود дарьё, наҳр.

*Бар канори он рӯд беша бисьёр аст.* *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бар сӯи Самарқанд рӯди азим аст, ки онро рӯди Мосифо хонанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**рӯди Об** дарьёи Ҷайҳун, дарьёи Ому.

Яке лашкар ороcт Афросиёб
Зи дашти Сапеҷоб то рӯди Об. *Фирдавсӣ*

**РӮДА** روده найчаи мулоими эластикӣ, ки аз ҷузъҳои чизҳози ҳозима дар шиками инсон ва ҳайвонот мебошад.

Рӯдаи танг ба як нони ҷавин пур гардад,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг. *Саъдӣ*

◇ **рӯдаи аъвар** рӯдаи кӯр, кӯррӯда.

Чаҳорӯмро рӯдаи аъвар гӯянд, ҳамчун харитаест ба сӯи рост ниҳода. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**рӯдаи соим** кӯррӯда.

Навъи дуйӯмро рӯдаи соим гуянд, аз баҳри он кӣ ҳамеша холӣ бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РӮДБОН** رودبان посбони рӯд.

Чу омад ба наздики Арвандрӯд
Фиристод аз рӯдбонон дуруд. *Фирдавсӣ*

**РӮДБОР** رودبار 1. наҳр, дарьёи калон.

Аз он селгоҳам чунон деҳ гузор,
Ки пул нашканад бар ман ин рӯдбор. *Низомӣ*

2. соҳили дарьё, канори дарьё.

Бирафтанд ҳар панҷ то рӯдбор
Зи ҳар бӯю ранге чу хуррам баҳор. *Фирдавсӣ*

3. ҷои сердарьё, дарьёбор; 4. номи шаҳре дар Гелон (шимолии Эрон).

Ба пӯзиш биёмад бари шаҳриёр,
Чу омад ба наздикии Рӯдбор. *Фирдавсӣ*

**РӮДХОНА** رودخانه 1. дарьё, наҳр.

Чу з-ин рӯдхона фаротар гузашт,
Гузашташ зи сар, ҳар чӣ дар сар гузашт. *Хисрави Деҳлавӣ*

Аҳли ислом мафовиз ва масолик қатъ карда, аз водиҳо ва рӯдхонаҳои азим гузаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. маҷрои дарьё.

**РӮЗ** روز 1. фосила дар байни баромадани офтоб то фурӯ рафтани он; *муқобили* **шаб** 1.

Фатҳи ӯ дар машриқу мағриб чу рӯзе равшан аст,
Рӯзро мункир шудан дар ақл коре мункар аст. *Муиззӣ*

**рӯзи вилод** (*ё* **валодат**) рӯзи таваллуд; **рӯзи дигар** рӯзи оянда, пагоҳ, фардо.

Он ки ҳар рӯз дил аз меҳри бутон баргирад,
Чун шавад рӯзи дигар, боз ҳамон аст, манам. *Ҳилолӣ*

Ҳар чӣ, ки имрӯз тавонгар диҳад,
Рӯзи дигар оқибаташ бар диҳад. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. шабонарӯз, ки иборат аз шабу рӯз аст.

Ин лаззат рӯзе чанд беш набошад. *Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* қисмат, насиб.

Бад-он мастӣ андардиҳад сар ба бод,
Туро рӯз ҷуз шоду хуррам мабод! *Фирдавсӣ*

4. офтоб, хуршед.

Зи торикии гарду аспу сипоҳ
Қасе рӯзи равшан надиду на моҳ. *Фирдавсӣ*

Рӯзи ҳама сар баркард аз кӯҳу шаби моро
Сар бар накунад хуршед илло зи гиребонат. *Саъдӣ*

5. равшан, ошкор, аён.

Гар шоҳнишон хоҷа бувад, хоҷагӣ ин аст,
Рӯз аст, дар ӯ шак набувад ҳеҷ ҳакамро. *Анварӣ*

6. ҳолат, вазъият.

Гурӯҳе аз ҷавонон ... гуфтанд ... : Эшонро рӯзе намоем, ки то дуньё бошад, аз мо гӯянд. *«Таърихи Табарӣ»*

7. умр, муддати умр, рӯзгор.

Ки рӯзи кеҳону меҳон бигзарад,
Хирадманд мардум чаро ғам хӯрад. *Фирдавсӣ*

Хурӯшид, к-эй марди ҷангӣ, бинист,
Ки аз ҷанг баргаштанат рӯй нест.
Сар омад ҷаҳонат, ба серӣ бубин,
Ки рӯзат ҳамин асту рӯзӣ ҳамин. *Асадии Тӯсӣ*

8. ҳангом; вақт, айём.

*Ҷаҳон чун ба зорӣ барояд ҳаме*
Баду нек рӯзе сарояд ҳаме. *Фирдавсӣ*

◇ **рӯзи абад** рӯзи охир; *д.* рӯзи қиёмат.

Ҷуз гиёҳи ғами ҳасрат надамад аз гили ман,
Ҳар чӣ то рӯзи абад бар сари хокам коред. *Ҷомӣ*

**рӯзи акбар** *д.* қиёмат, рӯзи маҳшар; **рӯзи аласт** *д.* рӯзи аввали пайдо шудани олам, рӯзи азал, замоне ки ибтидо надорад.

Маталаб тоату паймони дуруст аз мани маст,
Ки ба паймонакашӣ шӯҳра шудам рӯзи аласт. *Ҳофиз*

**рӯзи бозхост** рӯзи ҳисоб; растохез, рӯзи қиёмат.

Тарсам, ки сарфае набарад рӯзи бозхост
Нони ҳалоли шайх зи оби ҳароми мо. *Ҳофиз*

**рӯзи бор** рӯзе, ки амирон ва шоҳон додхоҳонро қабул мекунанд, бори ом, рӯзи қабул.

Бор оварад ба боғи мазолим дарахти адл,
Чун бингарад ба рӯи ту мазлум рӯзи бор. *Муиззӣ*

**рӯзи дан** рӯзи шодмонӣ, хурсандӣ, рӯзи базм ва нишот.

Гоҳи назму гоҳи насру гоҳи мадҳу гоҳи ҳаҷв,
Рӯзи ҷидду рӯзи ҳазлу рӯзи килку рӯзи дан. *Манучеҳрӣ*

**рӯзи доварӣ** *д.* рӯзи қиёмат, ҳашр.

Гӯиё бовар намедоранд рӯзи доварӣ,
К-ин ҳама қалбу дағал дар кори довар мекунанд. *Ҳофиз*

**рӯзи дод** *д.* рӯзи қиёмат; **рӯзи кор** *киноя аз* рӯзи ҷанг ва корзор; **рӯзи кӯшиш** *киноя аз* рӯзи ҷанг; **рӯзи майдон** рӯзи ҷанг.

Аспи лоғармиён ба кор ояд
Рӯзи майдон, на гови парворӣ. *Саъдӣ*

**рӯзи маърака** рӯзи ҷанг.

Он кӣ ба рӯзи маърака фарқи ливои рифъаташ
Гӯшаи офтобро чун хати дилситон гирифт.
*Бадри Чочӣ*

**рӯзи меҳр** рӯзи якшанбе; **рӯзи пасин** а) рӯзи охирин; қиёмат; б) рӯзи марг, рӯзи вафот; **рӯзи равшан** *кинояаз* а) рӯзи хуш, рӯзи хурсандиовар; *муқ*. **рӯзи сапед;** б) чеҳраи маҳбуба.

Нақше нигошт хатташ аз мушки суда бар гул,
*Доме фиганд зулфаш бар рӯзи равшан аз шаб.*
*Анварӣ*

**рӯзи сапед** (*ё* **сафед**) *кинояаз* рӯзи хуш; *муқ*. **рӯзи равшан.**

Дабирон нигар, то ба рӯзи сапед
Қалам чун тарошанд аз мушкбед. *Низомӣ*

**рӯзи саф** рӯзи масоф, рӯзи ҷанг.

Пеши теғи ту рӯзи саф душман
Ҳаст чун пеши доси нав карпо. *Рӯдакӣ*

**рӯзи сиёҳ** *кинояаз* азобу машаққат, бадбахтӣ, *фалокат.*

Ҳамегуфт: Эй бахти гумкардароҳ,
Гирифтор гаштам ба рӯзи сиёҳ. *Савдо*

**рӯзи суол** *д. ниг.* **рӯзи дод; рӯзи таҳвил** рӯзи аввали бурҷи Ҳамал, ки аввали соли шамсӣ мебошад, наврӯз, ки офтоб аз бурҷи Ҳут ба бурҷи Ҳамал интиқол мекунад ва ба 22-ӯми моҳи март рост меояд; **рӯзи тира** рӯзи бадбахтӣ, рӯзи сиёҳ.

Бо кист зи рӯзи тира розаш,
Чун мегузарад шаби дарозаш? *Хисрави Деҳлавӣ*

**рӯзи умеду бим** *д. ниг.* **рӯзи дод; рӯзи фарох** *кинояаз* субҳи содиқ, ки наздики баромадани офтоб аст.

Дӯш то рӯзи фарох он санами тангдаҳон
Лаби чун лола ҳамедошт зи май лоласитон.
*Азрақӣ*

**рӯзи хон** рӯзи меҳмонӣ.

Боғи Ирам шарои ту бошад ба рӯзи хон,
Байтулҳарам равоқи ту бошад ба рӯзи бор.
*Манучеҳрӣ*

**рӯзи хуши умр** *кинояаз* айёми ҷавонӣ.

Рӯзи хуши умр ба шаб хуш расид,
Бод ба хок, об ба оташ расид. *Низомӣ*

**рӯзи шаҳодат** *д. ниг.* **рӯзи дод.**

Ҳар кӣ туро ҳаҷв гуфту ҳаҷви туро хонд,
Рӯзи шаҳодат забони ӯ бишавад гунг. *Мунҷиқ*

**рӯзи шумор** *д.* рӯзи қиёмат; **рӯзи ҳашр** *д.* рӯзи қиёмат.

Сар зи мастӣ барнагирад то ба субҳи рӯзи ҳашр,
Ҳар кӣ чун ман дар азал як ҷуръа хӯрд аз ҷоми дӯст. *Ҳофиз*

**рӯзи ҳисоб** *д.* рӯзи қиёмат.

Эй санам, гар ман бимирам ночашида з-он лабон,
Додгар аз ту биxоҳад доди ман рӯзи ҳисоб. *Саъдӣ*

**рӯзи ҳоҷат** вақти эҳтиёҷмандӣ.

Меъёри дӯстони дағал рӯзи ҳоҷат аст,
Қарзе барои таҷриба аз дӯстон талаб! *Соиб*

**рӯзи ҳурмузд** рӯзи панҷшанбе; **рӯз рӯзи туст** давр даври туст, бахти ту рафтааст.

Даст дасти туст, гетиро ба пирӯзӣ ситон,
Рӯз рӯзи туст, оламро ба беҳрӯзӣ гузор. *Муиззӣ*

**рӯз ва фонускашӣ** *кинояаз* кори беҳуда, бемавқеъ ва исрофкорӣ; **рӯз будан** *кинояаз* ошкор будан, равшан будан.

Шакку шубҳа нест акнун халқро дар кори ту,
Кори ту рӯз аст, рӯз аз халқ кай монад ниҳон?!
*Муиззӣ*

**рӯз гузаронидан** вақт гузаронидан, хушӣ кардан; **рӯз паймудан** рӯз гузаронидан.

В-агарна, ман эдар ҳамебудаме,
Басе бо шумо рӯз паймудаме. *Фирдавсӣ*

**рӯз рондан** *кинояаз* гузаронидани рӯз, вақтгузаронӣ; **рӯз шаб будан** *кинояаз бадбахт* шудан.

На як рӯз аст, на як маҳ, се сол аст,
Ки рӯзам аз ту шаб, моҳам ҳилол аст. *Нозим*

**рӯзи бурдобурди** *касе* **будан** дар авҷи қудрату ҳашамат будани касе.

Дар ҷаҳон имрӯз бурдобурди туст,
Давлату иқбол теғоварди туст. *Заҳири Форьёбӣ*

**рӯзи равшанро сиёҳ кардан** *кинояаз* табоҳ кардани рӯзгори касе; *муқ*. **рӯзи сиёҳ нишондан.**

Ба ҷанг оядаш рою созад сипоҳ,
Ба ман баркунад рӯзи равшан сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**рӯзи** *касеро* **сиёҳ кардан** зиндагонии касеро талх кардан, касеро ба ғаму андӯх гирифтор кардан.

Ҷоне хароб кардам дар орзуи рӯят,
Рӯзам сиёҳ кардӣ, дардо, ки менадонӣ! *Анварӣ*

**рӯзи сиёҳ нишондан** *кинояаз* хароб ва бадҳол гардонидан; *муқ*. **рӯзи равшанро сиёҳ кардан; рӯз ба шаб кардан** (*ё* **овардан**) *кинояаз* ба сахтӣ ва дар эҳтиёҷ рӯз гузарондан.

Рӯзе ба ҳазор ғам ба шаб меорам,
То худ фалак аз парда чӣ орад берун.
*Ибни Ямин*

**рӯзро ба шаб ва шабро ба рӯз овардан** ҳамеша норохат ва бо нигаронӣ умр ба сар бурдан, рӯзҳои ҳаётро бо сахтӣ гузарондан.

Анварӣ охир саре ба Балх кашид, дар он ҷо рӯзе ба шаб ва шабе ба рӯз меовард.
*«Хизонаи омира»*

**фурӯ шудани рӯз** *кинояаз* бад шудани зиндагонӣ, ранҷ бурдан.

Фурӯ шуд рӯзам аз ғам, чанд гӯӣ,
Ки мекун ҳила, то шаб худ чӣ зояд. *Анварӣ*

**ҳамчу** (*ё* **монанди**) **рӯз шудан** *кинояаз* ошкор шудан.

Ба зери пардаи айём ҳеҷ роз намонд,
Ки ҳамчу рӯз нашуд бар дили мунаввари ӯ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**РӮЗА** روزه дар дини ислом худдорӣ аз хӯрдан, нӯшидан ва истеъмоли чизҳои кайфовар аз сарзадани офтоб то ғуруби он. Ҳар мусулмони ба балоғат расида бояд дар моҳи Рамазон сӣ рӯз рӯза гирад.

Ва мазҳаби эшон он аст, ки намоз нагузоранд ва рӯза надоранд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Расид даври гулу рӯза дар миён омад,
Кӯҷост ид, ки бархезад аз миён рӯза! *Ҳилолӣ*

**рӯза гирифтан** рӯза доштан.

Як абрӯят нигарам, рӯза гирам аз пайи васл,
Ба дидани дигар абрӯ қазо кунам рӯза.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**рӯза кушодан** ифтор кардан.

Носир, чу маҳ ба як нон бикшой рӯза ҳар шаб,
Зеро ки рӯи дунон дар сина чун синон аст.
*Носири Хисрав*

**РӮЗАДОР** روزه‌دار касе, ки рӯза медорад.

Дигаронро ид агар фардост, моро ин дам аст,
Рӯзадорон моҳи нав бинанду мо абрӯи дӯст. *Саъдӣ*

**РӮЗАК** روزک *шакли хурдӣ ва навозиши* рӯз.

Рӯзаке чанд бош, то бихӯрад
Хок мағзи сари хаёландеш. *Саъдӣ*

Рӯзаке ҳамнишини мо гардӣ,
Шабаке дар канори мо бошӣ. *Убайди Зоконӣ*

**РӮЗАФЗУН** روزافزون рӯз ба рӯз зиёдшаванда, афзоянда.

Меҳри он маҳро ба ҷон хоҳам, ки бас лоиқ фитод
Ишқи рӯзафзуни ман бо ҳусни рӯзафзуни ӯ.
*Ҳилолӣ*

Қай кунам изҳор бар ағьёр рози хешро,
Дарди рӯзафзуни ман ҷонона медонад, ки чист.
*Имло*

**РӮЗАФРӮЗ** روزافروز тобон, дурахшон.

Талъаташ офтоби рӯзафрӯз,
Рӯшноифазою зулматсӯз. *Ҷомӣ*

**РӮЗБОН** روزبان 1. дарбон, посбони шахсии подшоҳ ва ё ягон мансабдори калон.

Ҳама рӯзбонони даргоҳи шоҳ,
Бифармуд, то баргирифтанд роҳ. *Фирдавсӣ*

2. ҷаллод.

Аз он рӯзбонони мардумкушон,
Гирифта ду марди ҷавонро кашон... *Фирдавсӣ*

3. сарҳанг, фармондеҳи лашкар.

Биканданду рӯй аз сипаҳбуд битофт,
Сӯи рӯзбонони лашкар шитофт. *Фирдавсӣ*

**РӮЗГАРД** روزگرد 1. касе ё чизе, ки рӯзона мегардад; 2. *киноя аз* офтоб.

На бе рои ӯ гардад ин рӯзгард,
На бе амри ӯ бошад ин хобу хӯрд. *Фирдавсӣ*

**РӮЗГОР** روزگار 1. дуньё, олам.

Чун талиаи табошири субҳ асар кард ва ҳамон дам рақами зулмати саҳоб аз сафҳаи рӯзгор маҳв гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. замон, айём, давр, муддати дароз; аср; мавсим, фасл.

Манучеҳр подшоҳи Аҷам буд ва ин ҳама корҳо дар рӯзгори Манучеҳр буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Якчанд рӯзгор ҷаҳон дардманд буд,
Беҳ шуд, ки ёфт бӯи суман бодро табиб. *Рӯдакӣ*

...Рӯзгори зимистон буд. Ҷайҳун ях баста.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. хаёт, умр, зиндагӣ.

Ҳар кӣ н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Низ н-омӯзад зи ҳеҷ омӯзгор. *Рӯдакӣ*

Агар хубит як-як баршуморам,
Сар ояд дар шумурдан рӯзгорам. *Низомии Арӯзӣ*

**рӯзгор бурдан** а) зиндагонӣ кардан, умр ба сар бурдан, ҳаёт дидан.

Абр агар оби зиндагӣ борад,
Ҳаргиз аз шохи бед бар нахӯрӣ;
Бо фурӯмоя рӯзгор мабар,
К-аз наи бӯрьё шакар нахӯрӣ. *Саъдӣ*

б) вақт талаф кардан; умр зоеъ кардан.

Макун даранг аз ин пешу рӯзгор мабар,
Ки аждаҳо шавад, ар рӯзгор ёбад мор. *Масъудӣ*

Рӯзгоре ба бӯи ӯ бурдам,
Рӯй нанмуду р ӯ з г о р а м б у р д. *Аттор*

4. толеъ, бахт; тақдир, қисмат.

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст. *Анварӣ*

5. шуғл, пеша, касб.

...Аз рӯзгори худ бархӯрдорӣ ёфт. *Авфӣ*

Ба банди рӯзгорам чанд бандӣ,
Сухан худ бештар дар рӯзгор аст. *Анварӣ*

◇ **рӯзгор гирифтан** тӯл кашидан, дер кашидан.

Сарҳангон замин бӯса медоданд ва меистоданд ва аз чоштгоҳ то намози пешин рӯзгор гирифт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**рӯзгор сиёҳ шудан** *киноя аз* тирабахт шудан, бадбахт шудан.

Зи пардози дили равшан сияҳ шуд рӯзгори ман,
Ба равшангар чӣ аз оина ҷуз зангор мемонад?!
*Соиб*

**рӯзгоре шумурдан** а) *киноя аз* муддати дарозе зиндагонӣ кардан; б) якчанд рӯз зиндагонӣ кардан.

Падар баъд аз он рӯзгоре шумурд,
Ба ҷонофарин ҷони ширин супурд. *Саъдӣ*

**баромад бар ин рӯзгори дароз** бисьёр вақт гузашт.

Шуд аз ранҷу тангӣ ҷаҳон пурниёз,
Баромад бар ин рӯзгори дароз. *Фирдавсӣ*

**рӯзгор оинаро мӯҳтоҷи хокистар кунад** *зарб.* яъне ҳар кас, мумкин аст мӯҳтоҷи чизе ё шахси паст шавад.

**РӮЗГУН** روزگون рӯзмонанд, равшан; *маҷ.* хушрӯ, равшанталъат.

Бари духтар омад пур аз ханда лаб,
Кушода рухи рӯзгун зери шаб. *Фирдавсӣ*

**РӮЗИБАХШ** روزی‌بخش рӯзидиҳанда, розиқ; *маҷ.* худо.

Муроди дуньяву уқбо ба ман бахшид рӯзибахш,
Ба гӯшам қавли чанг аввал, ба дастам зулфи ёр охир. *Ҳофиз*

**РӮЗИДЕҲ** روزی‌ده 1. *ниг.* **рӯзибахш**; 2. сандуқдор, ҳисобдор.

Зи ҳар ҷой рӯзидеҳонро бихонд,
Ба девона динор додан нишонд. *Фирдавсӣ*

**РӮЗКӮР** روزکور 1. касе, ки рӯзона дида наметавонад; 2. *маҷ.* одами бехабару нодон.

Набошам чунон оҷизу рӯзкӯр,
Ки баргардам аз ҷанг бе дасти зӯр. *Низомӣ*

**РӮЗНОМА** روزنامه дафтаре, ки дар он ҳисоб ва корҳои ҳаррӯзаи касе навишта мешавад.

Газиту хироҷ — он чӣ буд, ном бурд,
Ба се рӯзнома ба мӯбид супурд. *Фирдавсӣ*

Ҳар касе рӯзнома нав мекард,
Ҷон ба тавқеи ӯ гарав мекард. *Низомӣ*

**РӮЗНОМАЧА** روزنامچه 1. *ниг.* **рӯзнома.**

Бояд ки фалониро узрхоҳии бисьёр намой ва ин бадномиро аз саҳифаи рӯзномачаи худ маҳв фармой. *Восифӣ*

2. гузориш, ҳисобот.

**РӮЗӢ** روزی 1. ризқ, хӯрок, хӯроки рӯзона; зарурияти рӯзона; рӯзгузаронӣ.

Макун аз бахри рӯзӣ пешаи худ бенавоиро,
Бинеҳ чун Кӯҳкан бар дасти худ зӯрозмоиро.
*Сайидо*

**рӯзии рӯз** хӯроки рӯзона, ризқи рӯзмарра; 2. насиб, бахра, қисмат.

Сайёд бе рӯзӣ дар Даҷла моҳӣ нагирад ва моҳӣ бе аҷал дар хушкӣ намирад. *Саъдӣ*

Рӯзи дигар занро гуфт: Маро имрӯз шаҳодат рӯзӣ шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дилам дар ҳавоят ба рӯзе фитод
Ки рӯзе чунон рӯзии кас мабод. *Хоҷу*

**рӯзӣ дар по (ё қадам) будан** *киноя аз* он, кӣ бе меҳнату ҷустуҷӯй ва ҳаракат рӯзӣ ба даст намеояд.

Машав ғофил зи гардидан, ки рӯзӣ дар қадам бошад,
Ҳамин овоза меояд зи санги осиё берун. *Соиб*

**РӮИДАН||РУСТАН** روئیدن||رستن нумув кардан, сабзидан, кабуд шудан.

Андар ин айём дар боғи вафо
Гар намерӯяд гуле, хоре куҷост? *Анварӣ*
Дарахту кишт бароянд зи хоку он гӯяд,
Ки, хоҷа, ҳар чӣ бикорӣ туро ҳамон рӯяд.
*Шамси Табрезӣ*

**РӮИН||РӮИНА** روئین||روئینه 1. ҳар чизе, ки аз рӯй ном филиз сохта шудааст.

Дили сангинат огоҳӣ надорад,
Ки ман чун деги рӯин мезанам ҷӯш. *Саъдӣ*

Деге рӯин биёваранд ва бар сари оташ ниҳоданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. дег ва умуман зарфи аз рӯин сохташуда.

Малик фармуд ..., ки як рӯин пуроб кунед ва оташ андар зери ӯ бизанед, то сахт биҷӯшад. *«Таърихи Табарӣ»*

3. ранги рӯй, ки сафеди каме моил ба кабудист.

Агар бар шохи сисанбар битобад сояи теғат,
Ба ранги рӯини румӣ бароянд шохи сисанбар.
*Аҳмади Маншурӣ*

4. *номи писари Пирон, қаҳрамони тӯронӣ дар «Шоҳнома».*

Ба назди Сиёвуш фиристод ёр,
Чу Рӯину чун Шедаи номдор. *Фирдавсӣ*

**РӮИНАСУМ** روئینه‌سم ҳайвоне, ки сумҳояш монанди рӯин сахту мустаҳкаманд.

Барангехт пас Рахши рӯинасум,
Баромад хурӯшидани говдум. *Фирдавсӣ*

**РӮИНАХУМ** روئینه‌خم табл, духул ва ё нақорае, ки аз рӯй ном филиз сохта шудааст.

Бифармуд, то бар дараш говдум
Заданду биҷӯшид рӯинахум. *Фирдавсӣ*
Садоҳои пурваҳми рӯинахум
Расондӣ ба гардун басе уштулум. *Шодӣ*

**РӮИНДИЖ** روئین‌دژ 1. нақора ва ё табли аз рӯй сохташуда; 2. номи қалъа ва шаҳре.

Зи Рӯиндиж акнун ҷаҳондида пир
Нигар, то чӣ гӯяд, ту з-ӯ ёд гир. *Фирдавсӣ*

**РӮИНТАН** روئین‌تن 1. чизе, ки танаш аз рӯй сохта шудааст, мас. ҳайкал, муҷассама; 2. *маҷ.* одами зӯровар, тануманд; паҳлавон.

Мард, ки оҳандилу рӯинтан аст,
Не зиреҳаш ҳоҷату не ҷавшан аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. лақаби Исфандиёр дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**РӮИНЧАНГ** روئین‌چنگ *киноя аз* касе, ки панҷаи зӯр дорад, қавипанҷа, сахтчанг.

Гарчи шотир бувад хурус ба ҷанг,
Чӣ занад пеши бози рӯинчанг. *Саъдӣ*

**РӮЙ I** روی *ниг.* **рӯ(й).**

**РӮЙ II** روی филизи сафедранги моил ба кабудӣ, ки дар 412 дараҷа ҳарорат об шуда, аз омезиши он бо мис биринҷӣ ҳосил мегардад.

Рӯи ҷонон талабӣ, оинаро қобил соз,
Варна ҳаргиз гулу насрин надамад з-оҳану рӯй.
*Ҳофиз*

**РӮЙАНДУД** روی‌اندود чизи болояш андова кардашуда, чизи рӯяш пинҳон кардашуда, ранг кардашуда; пӯшида.

Марди хирадманд ба сухани душман илтифот накунад ва матои рӯйандуди тазвир ва шӯъбадаи нифоқолуди ӯро нахарад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Нуҳ ва аъёни ҳазрат калимоти рӯйандуди Илкхонро тасдиқ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**РӮЙБАНД||РӮБАНД** روی‌بند||روبند порчае, ки бо он рӯйро мепӯшонанд, чашмбанд, ниқоб, бурқаъ.

Ба помардии ин тилисми баланд
Бар он рӯйҳо баста шуд рӯйбанд. *Низомӣ*
Рафт Ҷуҷӣ чодиру рӯбанд сохт,
Дар миёни он занон шуд ношинохт. *Румӣ*

**РӮЙГАР** روی‌گر *ниг.* **рӯгар.**

**РӮЙГАРДОН** روی‌گردان *ниг.* **рӯгардон.**

**РӮЙЗАРД** روی‌زرد 1. он кӣ рӯяш зард аст, зардрӯй; 2. *маҷ.* хароб, лоғар, рангпарида аз ғам ва ғамхӯрӣ.

Зуфт шавад родмарду суст диловар,
Гар бичашад з-ӯй рӯйзард гулистон. *Рӯдакӣ*
Ман аз бенавоӣ наям рӯйзард,
Ғами бенавоён дилам хаста кард. *Саъдӣ*

3. *маҷ.* шармгин, хиҷил.

**РӮЙМОЛ** رویمال матои чаҳоргӯша бурида дӯхташудае, ки ба сар меандозанд, сарандоз, миқнаа; рӯпоккун, дастмолчаи кисагӣ; ◇ **ба гӯшаи рӯймол бастани** *чизе* нағз ба хотир нигоҳ доштани сухан ё матлабе.

Муште аз ҷуволи маънӣ ба гӯшаи рӯймол баста бошам. *Савдо*

**РӮЙПӮШ||РӮПӮШ** روی‌پوش||روپوش 1. бурқаъ, чашмбанд, парда.

Аз паи рӯпӯш сандал бар ҷабин молидаам,
Варна сарро аз барои дарди сар дорем мо. *Соиб*

2. *маҷ.* пинҳон, махфӣ.

*Дар башар рӯпӯш гашта офтоб,*
Фаҳм кун, валлоҳу аълам биссавоб. *Румӣ*

3. чизе ки ба рӯи он ҳал давонда шуда бошад.

**РӮЙПӮШИДА** روی‌پوشیده касе ё чизе, ки рӯяш бо чизе пӯшида мебошад; *маҷ.* мастур, пасипарда.

Ҳама рӯйпӯшидагонро ба меҳр
Пур аз хун дил асту пур аз об чеҳр. *Фирдавсӣ*

**РӮПӮШ** روپوش *ниг.* **рӯйпӯш.**

**РӮС** روس чашмгурусна, ҳарис.

Рӯсе *буд, гӯянд, солорашон,*
Ҳамасола чашмаш ба хайри касон.
*Абӯшакури Балхӣ*

**РӮСИЁҲ||РӮСИЯҲ** روسیاه||روسیه гунаҳгор, муҷрим, он кӣ пеши касе забонкӯтаҳ ва муттаҳам аст.

Уқубат макун, узрхоҳ омадам,
Ба даргоҳи ту рӯсиёҳ омадам. *Низомӣ*

Рақиби рӯсияҳ афтода дар қафои ман аст,
Маро ба меҳри ту то ҳаст рӯй соясифат. *Ҷомӣ*

**РӮСТО** روستا *ниг.* **русто.**

**РӮСТОЗОДА** روستازاده *ниг.* **рустозода.**

**РӮСТОӢ** روستائی *ниг.* **рустоӣ.**

**РӮФТАН||РУФТАН** روفتن||رفتن ҷорӯб кардан, ба ҷорӯб тоза кардан, рӯбидан.

[Дарвеш] гуфт: Эй худованд, нашунидай, ки гуфтаанд: Хонаи дӯстон бирӯбу дари душманон макӯб. *Саъдӣ*

Ағъёр шаб ба кӯи ту буданд то саҳар,
Дар хотири ман аст ғуборе, ки руфтанд.
*Мушфиқӣ*

**РӮФТУРӮ** رفت‌ورو рӯфтурӯб кардан, рӯфтан, ҷорӯб карда тоза намудани хона ва ғ.

Гар биҳоҳад меҳмони дил шуд он ёри азиз,
Оҳ, чандин хонаи дилро чаро дар рӯфтурӯст!
*Соиб*

**РӮФТУРӮБ** رفت‌وروب ҷорӯбкунӣ, тозакунӣ.

Аҳли биниш дар сафо сохтагӣ нашносад,
Хонаи чашм чӣ мӯҳтоҷ ба рӯфтурӯб аст.
*Сироҷиддин Орзу*

**РӮШ** I روش бадхулқ, дағал, бадхӯ.

**РӮШ** II روش *шакли кӯтоҳшудаи* **рӯшан.**

**РӮШ** III روش шакли кӯтоҳшудаи рӯяш.

**РӮШАН** روشن *ниг.* **равшан.**

**РӮШАНГАР** روشنگر *ниг.* **равшангар.**

**РӮШИНОС** روشناس 1. *ошно, шинос.*

Равшандиле куҷо, ки бувад рӯшиноси гул,
В-озодае куҷо, ки забондони савсан аст. *Ҷомӣ*

Ҳар сӯ, ки меравам, ба салом оядам ғамат,
Гӯё ки рӯшиноси ғамат ҷуз фақир нест. *Шоҳин*

2. бошараф, номдор, машҳур, бошаъну шараф.

Гар надорӣ нури ҷони рӯшинос,
Рав, димоғе даст овар, бӯ шинос. *Румӣ*

**РӮШНОИБАХШ** روشنائی‌بخش рӯшноидиҳанда, равшанкунанда.

Гарчи хӯршеди фалак чашму чароғи олам аст,
Рӯшноибахши чашми ӯст хоки пои ту. *Ҳофиз*

**РӮШНОӢ** روشنائی 1. нур, шуоъ, тобиш, дурахшонӣ.

Эй мояи хубию некномӣ,
Рӯзам надиҳад бе ту рӯшноӣ. *Рӯдакӣ*

Чун он рӯшноӣ баромад баробари торикӣ, торикӣ ночиз гашт. *«Таърихи Систон»*

2. *маҷ.* басират, биноӣ.

Бубин, к-оташин кирмаки хокзод
Ҷавоб аз сари рӯшноӣ чӣ дод! *Саъдӣ*

**РӮЪБ** *а.* رعب тарс, *бим,* ҳарос, воҳима.

Рӯъб ва хавфи ӯ бар дилҳо зоҳир шуд. *Авфӣ*

**РӮЪЁ** *а.* رؤیا он чӣ дар хоб дида мешавад, хоб.

Касе ӯро дар олами рӯъё водор ба тарки хӯрдани шароб ва ҷустуҷӯи ҳақиқат ва мусофирати Макка намудааст. *Носири Хисрав*

**РӮЪЯТ** *а.* رؤیت 1. дидан, ба чашм дидан, мушоҳида; биниш.

Дидаҳо аз рӯъят бозмонд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ҳолати тобонӣ ва дидашавандагии қурси моҳ дар осмон.

...Ки рӯи он бут моҳ асту моҳи тобонро
Бар осмон-бар гаҳ рӯъят асту гоҳ муҳоқ. *Ломеӣ*

**РӮЯН** روین як навъ гиёҳе, ки аз вай ранги сурх тайёр мекунанд, рӯнос.

Он ҷо, ки ҳисоми ӯ намояд рӯй,
Аз хуни адӯ шавад гиё рӯян. *Асҷадӣ*

Каманд афганам бар сари жандапил,
Зи хун бехи рӯян барорам зи Нил. *Низомӣ*

**РӮӢ** روئی *ниг.* **рӯин.**

**РӮҲ** *а.* روح 1. ҷон; нафас.

Зи ишқи туст, ки ҷонам ҷудо шавад аз тан,
Чӣ ҷои рӯҳ, ки ман ҳам ҷудо шавам аз ман.
*Мантиқӣ*

Чун рӯҳ ба вай омад, ҳаракат кард.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. ҳаёт, зиндагонӣ.

Сабо ба мақдами гул роҳу рӯҳ бахшад боз,
Куҷост булбули хушгӯй, гӯ: Барор овоз! *Ҳофиз*

3. *мус.* яке аз оҳангҳои мусиқӣ; ◇ **рӯҳи тӯтиё** а) *кинояаз* симоб, ҷева; б) *киноя аз* май, шароб; **рӯҳу равон** ҷон, ҳаёт, зиндагӣ.

Ба ман деҳ, ки ороми ҷонам шавад,
Ғизобахши рӯҳу равонам шавад. *Ҳотифӣ*

**РӮҲАНӢ** روهنی *ниг.* **рӯҳинӣ.**

**РӮҲАФЗО||РӮҲФАЗО** روح‌افزا||روح‌فزا ҷонбахш, равонбахш, он чӣ зиндагониро хушу хуррам ва дароз мекунад.

Муғанниёни рӯҳафзоро доираи ҳалқа ба гӯшони ӯ будӣ. *Восифӣ*

**РӮҲБАХШ** روح‌بخش он чӣ рӯҳро қувват медиҳад; рӯҳафзо, хушӣ ва хуррамиовар.

Эй ошиқи гадо, чу лаби рӯҳбахши ёр
Медонадат вазифа, тақозо чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

**РӮҲБОН** *а.* رهبان *ҷ.* **роҳиб.**

**РӮҲБОНИЯТ||РАҲБОНИЯТ** *а.* رهبانیت тарки дунё ва тарки алоиқи дунё барои ибодат.

**РӮҲБОНОН** رهبانان *ҷ.* **рӯҳбон,** *яъне ҷамъулҷамъи* **роҳиб.**

Дид он ҷо яке зи рӯҳбонон
Лек дар кисвати мусулмонон. *Ҷомӣ*

Он моя сипоҳ, ки монда буданд, ҳама чокарон ва рӯҳбонон ва ғуломон буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**РӮҲИНӢ||РӮҲАНӢ** روهینی||روهنی пӯлоди баландсифати ҷавҳардори ҳиндӣ.

Се миғфар зад ӯ чун маҳ аз рӯшанӣ
Ба зар шуд парандовари рӯҳанӣ. *Фирдавсӣ*

Аз он оҳани лаългун теғ чор,
Ҳам аз рӯҳинию палорак ҳазор. *Асадӣ*

**РӮҲОНӢ** روحانی **1.** мансуб ба рӯҳ 1; **2.** одами писандидарӯҳ, некдил, поктинат, соҳибдил.

Эй бод, агар ба гулшани рӯҳониён равӣ,
Ёри қадимро бирасонӣ дуои ёр. *Саъдӣ*

**3.** *д.* рӯҳи бетан; *маҷ.* фаришта, парӣ.

Ман рӯҳониям, ки андар эшон будам ва маро ин қудрат ҳаст, ки худро ба ҳар сурат, ки хоҳам, бинамоям. *«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** пешвои мазҳабӣ.

**РӮҲПАРВАР** روح‌پرور форам, роҳатафзо, ҳар чизе, ки рӯҳро қувват ва парвариш мекунад, мас. оҳанги хуб, мусиқӣ.

Ду дасти ту гирифта ду чизи рӯҳпарвар,
Як даст зулфи дилбар, як даст ҷоми саҳбо. *Муиззӣ*

**РӮҲФАЗО** روح‌فزا *ниг.* **рӯҳафзо.**

**РӮҲФАРСО** روح‌فرسا он чӣ рӯҳро хаста мекунад, хастакунандаи рӯҳ, зиққунандаи рӯҳ, азобдиҳандаи рӯҳ.

Лек аз чашми бади заҳробдам
Захмҳои рӯҳфарсо хӯрдаам. *Румӣ*

**РӮҲӢ** *а.* روحی рӯҳи ман; **рӯҳӣ фидок!** ҷонам фидои ту!

Эй тани ту поктар аз ҷони пок,
Рӯҳи ту парвардаву «рӯҳӣ фидок!». *Низомӣ*

Нигоре зи сар то қадам ҷони пок
Зи ҳар тан мухотаб ба «рӯҳӣ фидок!» *Ҷомӣ*

**РӮҲҚА** *а.* رحقه холис, ноб, беғаш (дар бораи май ва тилло).

Чун сими сафча шохи дарахтони ҷӯйбор,
Чун зарри рӯҳқа барги дарахтони бӯстон. *Унсурӣ*

# С

**С** ҳарфи нуздаҳуми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ бо ث، س، ص ифода меёбад; *ниг.* **се II, син II, сод II.**

**САБАБ** *а.* سبب **1.** боис; иллат, мӯҷиб.

Надонам аз чӣ сабаб ранги ошноӣ нест
Саҳиқадони сияҳчашми моҳсиморо. *Ҳофиз*

Шабе омад ба хобам ёру бурд аз дида хобамро,
Сабаб он хоб шуд бедории чашми пуробамро. *Фузулӣ*

**2.** чиз, предмет; субъект.

Ҳар сабаб болотар омад аз асар,
Сангу оҳан фоиқ омад аз шарар. *Румӣ*

**3.** чора, тадбир.

Ё раб, сабабе соз, ки ёрам ба саломат
Боз ояду бирҳонадам аз банди маломат. *Ҳофиз*

**САБАД** سبد зарфи гуногуншакле, ки аз химча ва навдаҳои дарахт мебофанд ва барои ҷо додани мева, сабзавот, моҳӣ ва ғ. ба кор мебаранд.

Зи тоза меваҳои тарри ноёб
Сабадҳо боғбон пур карда аз об. *Ҷомӣ*

**САБАДЧИН** سبدچین ангуре, ки баъд аз кандан дар ток ҷо-ҷо мемонад, лошӣ.

Муғ аз нашоти сабадчин, ки маст хоҳад шуд,
Кунад баробари чархушт хишт болино. *Имора*

**САБАЛ** سبل *тиб.* бемории чашм, ки рагҳои чашм сурху пур мешавад ва чашм ба хориш даромада обрав мегардад, шилпуқ.

Сабал аз дидаҳо рабоянда,
Чарбдастон ба тири оянда. *Саноӣ*

Мудомаш ба рӯи оби чашми сабал
Давидию бӯи пиёз аз бағал. *Саъдӣ*

**САБАЛАТ** *а.* سبلت *ниг.* **саблат.**

**САБАҚ** I *а.* سبق **1.** дарс, як миқдори китоб, ки дар муддати муайян бояд хонда шавад.

Толибилме дар мадраса сабақи худ такрор мекард. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** таълим.

Ҳарфи худ бартарош рӯз ба рӯз,
Сабақи фақру дарси ишқ омӯз! *Ҷомӣ*

Сабақи сӯхтану қоидаи ҷонбозӣ
Андар ин анҷуман аз шаҳпари парвона талаб! *Имло*

**сабақ гирифтан** таълим гирифтан, ибрат гирифтан.

Аз он замон, ки гирифтам сабақ зи пири муғон,
Ба дил ҳузуру ба хотир хаёли роҳат нест. *Имло*

**сабақ хондан** дарс хондан, таҳсил кардан.

Сабақ нохонда ҷаҳлам илм гардид,
Хаёлам чун гуҳар дар назм печид. *Ҳозиқ*

**САБАҚ** II **||САБҚ** *а.* سبق **1.** гузашта, кор ва амале, ки дар гузашта воқеъ шудааст; собиқа.

Бино бар сабақи хидматгорӣ ба мартабаи бузургӣ ва аморат расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

2. пеш, пеш аз ин, дар боло.

Бо вуҷуди касрати сармо ва шиддати борандагӣ ва бурудати ҳаво дар як моҳ, чунон ки сабқ зикр ёфт, сохта ва пардохтаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**сабақ бурдан** *аз (ё бар) касе, чизе* сабқат намудан, пешӣ ҷустан; пеш гузаштан, гузашта рафтан аз касе, чизе.

Юсуфи Миср то абад ҳаст ғуломи даргаҳат,
Эй ба камоли дилбарӣ бурда зи дилбарон сабақ.
*Заҳири Форьёбӣ*

Басе бурда аз зангию барбарӣ
Сабақ бурда бар Моҳу бар Муштарӣ. *Низомӣ*

Қавме дар араб бошанд, ки дар давидан аз аспи тозӣ сабақ баранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САББ** *а.* سب дашном, ҳақорат.

Банӣ-Умайя ҳукм карданд, ки дар хутба бар манобир забон ба сабби имомулмуттақин... бикушоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ба ғайри саббу носазо ба ёрони Мустафо намешуниданд. *Восифӣ*

**саббу лаън** дашном ва лаънат.

Рафаза бар сари вай хуҷум карданд, ба қасди он ки ӯро саббу лаън фармоянд. *Восифӣ*

**саббу шатм** ҳақорат ва дашном.

Чун аз Шом муроҷаат намуда ба Мадина расиданд, забон ба саббу шатми Язид кушода гуфтанд... *«Равзат-ус-сафо»*

**САББОБА** *а.* سبابه ангушти шаҳодат, ангушти ишорат, ангушти дуйӯм.

Чу маҳро бар сари тири ишорат
Зад аз саббобаи мӯъҷиз башорат. *Ҷомӣ*

**САББОК** *а.* سباک рехтагар; гудозанда.

Дар он овон, ки саббоки рабеъ сими барф дар масомми замин бигудохт, Элак ба муҳорабаи бародар равон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САББОР** *а.* صبار бисьёр сабркунанда, сабур, хеле ботоқату бардошт, бурдбор.

Дар нафси худ гуфтам:... Закариё... марде саббор будааст. *Ҷомӣ*

**САББОҒ** *а.* صباغ рангрез, кабудгар, нилгар.

Ҳар фарши сақлотун, ки маҳ саббоғи ӯ буда се маҳ,
Аз оташи гардун сияҳ чун доғи қассор омада.
*Хоқонӣ*

**САББОҲ** *а.* سباح **1.** шинокунанда, шиновар.

Меравад саббоҳ сокин чун амад,
Аъҷамӣ зад дасту пову ғарқ шуд. *Румӣ*

На ғаввоси фаҳм ба қаъраш тавонад расид ва на саббоҳи ваҳм соҳили онро тавонад дид.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *маҷ.* киштирон.

Саб(б)оҳон биронданд киштӣ чу дуд,
Ки он нохудо нохудотарс буд. *Саъдӣ*

**САББОҲӢ** سباحی шиноварӣ, оббурӣ, обдонӣ.

Ҳеҷ донӣ ту шино кардан, бигӯ,
Гуфт: Не, аз ман ту саббоҳӣ маҷӯ. *Румӣ*

**САБЕҲ** *а.* صبیح хушрӯ, зебо; *муқобили* **дамим.**

Маъманаш, масканаш сабеҳу дамим,
Хотираш ноқиди лаиму карим. *Саноӣ*

Доруи субҳ зи сӯфӣ талабу дурди сабоҳ,
Ҷомею ҷоми сабӯҳ аз кафи соқии сабеҳ. *Ҷомӣ*

**САБЕҲУЛВАҶҲ** *а.* صبیح الوجه хушрӯ, зебочеҳра.

Ӯ ба ғоят сабеҳулваҷҳ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САБЗ** سبز **1.** ба ранги барги тари наботот; **сабзу хуррам** а) серобу ботароват (дар бораи наботот); б) *маҷ.* пур аз алаф ва дарахтон; обод (дар бораи замин); **сабз шудан** (*ё* **гардидан**) а) сабза пайдо кардан, гиёҳ баровардан.

Қафаш ҳар ҷо гуҳар чун абр пошид,
Ҳама гар буд хоро, сабз гардид. *Ҳозиқ*

б) *маҷ.* нав баромадан, нав дамидан (дар бораи сиблат, риш).

Ҳанӯз сиблати ӯ сабз нашуда буд. *Авфӣ*

2. гандумгун, сабзина; ◊ **(ин) сабз гулшан** *киноя аз* осмон, фалак; дуньё.

Вафо андак талаб з-ин девмардум,
Ҷафо бисьёр каш з-ин сабз гулшан. *Хоқонӣ*

**(ин) сабз кохи баланд** *киноя аз* осмон, фалак.

Баромад бар ин сабз кохи баланд
Ғиреви «бигир»-у хурӯши «биданд!» *Шодӣ*

**(ин) сабз тašт** *киноя аз* осмон.

Худованди ин сабз таšти муаллақ
Кунад ташти ту аз ҷигар ҳафт ахтар. *Хоқонӣ*

**сабз хинги гардун** *киноя аз* осмон.

Маҳ ҷилва менамояд бар сабз хинги гардун,
То ӯ ба сар дарояд, бар рахш по бигардон.
*Ҳофиз*

**сабз хинги шамус** а) аспи кабуди саркаш; б) *киноя аз* фалак, осмон; **бахти сабз** бахти баланд, толеи нек, хушбахтӣ.

Чун хасисон бахти сабз аз чархи миной маҷӯ,
Аз замини дил барор ин сабзаи бегонаро. *Соиб*

**сари сабз** *киноя аз* хушию хуррамӣ, беғамӣ.

Дар ин чаман сари сабз он бараҳнапо дорад,
Ки чор мавсими чун сарв як қабо дорад. *Соиб*

**САБЗА** سبزه гиёҳи навхез, алафи худрӯи наврас.

Зи пӯяндагон ҳар кӣ буд тезрав,
Хӯриш кардашон сабзаву коҳу ҷав. *Фирдавсӣ*

Имрӯз сокинони чаман кӯч кардаанд,
Бар рӯи боғ сабзаву сунбул намондааст. *Сайидо*

**сабзаи бегона** алафи бегона.

Чун хасисон бахти сабз аз чархи миной маҷӯ,
Аз замини дил барор ин сабзаи бегонаро. *Соиб*

**САБЗАЗОР** سبزه‌زار марғзор, алафзор, ҷое, ки алафу гиёҳи навдамида бисьёр дорад.

Ва лекин бад-ин домани кӯҳсор
Бувад манзиле хурраму сабзазор. *Хоҷу*

Аён карда аз маҳмили сабзазор
Бисоти замин ранги хоби баҳор. *Бедил*

**САБЗАСИФАТ** سبزه‌صفت монанди сабза, мисли кабудиҳо.

Ғаҳ ҳамчу бунафша зад ду зону,
Гаҳ сабзасифат кашид паҳлу. *Шоҳин*

**САБЗАХӮР** سبزه‌خور ҳайвони алафхор.

Тавила заданд, охур ангехтанд,
Ба сабзахӯрон-бар алаф рехтанд. *Низомӣ*

**САБЗПО(Й)** سبزپا(ی) шумқадам, бадбахтиовар.

Як тан агар шуд зи аҷал раҳгирой,
Инш сияҳрӯй кунад, он сабзпой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САБЗПӮШ** سبزپوش 1. либоси сабз пӯшанда.

Чамон дар чаман лӯъбате сабзпӯш,
Ту гуфтӣ ба мину хиромад сурӯш. *Хоҷу*

2. хирқапӯш, пӯшандаи ҷомаи сӯфиёна; шайх, зоҳид; ◇ **сабзпӯшони нӯҳ хонақоҳ** *кинояаз* фариштагон.

Шуда сабзпӯшони нӯҳ хонақоҳ
Бари сокинони дараш тифли роҳ. *Хоҷу*

**ғайбиёни сабзпӯш** *кинояаз* фариштагон.

Гоҳ тифламро рабуда ғайбиён,
Ғайбиёни сабзпӯши осмон. *Румӣ*

**САБЗӢ** سبزی 1. сабза, гиёҳ, алафи тару тоза.

На бар кӯҳ сабзӣ, на дар боғ шах,
Малах бӯстон хӯрду мардум малах. *Саъдӣ*

Ҷон ба сабзӣ гирояд аз ҳама чиз,
Чашм равшан ба сабза гардад тез. *Низомӣ*

2. сабзгунӣ, сабзрангӣ, кабудрангӣ.

То бар бисоти маркази хонӣ зи рӯи табъ
Зардии заъфарон нашавад сабзии судоб ...
*Анварӣ*

**САБИКА** *а.* سبیکه рехтаи тахташакли тилло ва ё нуқра.

Шавкат Муҳаммад Исҳоқи Бухорӣ сабикаи сухан аз дастафшораш ва нуқуди маонӣ матои рӯйдасти бозораш ... (аст). *«Хизонаи омира»*

◇ **сабикаи сим** *кинояаз* маҳбуба.

Боз ҷустам, ки аз чӣ тарсу чӣ бим
Дар саводӣ ту, эй сабикаи сим! *Низомӣ*

**сабикаи сухан** *кинояаз* сухани пурмаънои зебо.

**САБИЛ** *а.* سبیل 1. роҳ, хатти ҳаракат, тариқ.

Чун шароб хӯранд, ақл аз сабили хештандорӣ дур шавад. *Авфӣ*

Ту, к-аз хоби нӯшин ба бонги раҳил
Нахезӣ, дигар кай расӣ дар сабил. *Саъдӣ*

Он ҳазрат фармуд, ки моро борҳо дар хотир гузашт, ки Халилро ҳеҷ сабили берун шудан ба ғайр аз ҳамин тариқ намонда. *«Равзат-ус-сафо»*

**сабили новардӣ** роҳи ҷанг ва ҳарб.

Ёфтӣ аз сабили новардӣ
Азрақию сафедию зардӣ. *Низомӣ*

**бар (ё ба) сабили ...** а) ба равиши ..., ба тариқи ..., ба вазъи ...

Чун ба маҷлиси хон ҳозир шавӣ, саломи мо бар сабили таъзиму тавқир ба вай расонӣ.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

То ки ӯ хаст бар сабили мурод,
Накунад нақзи ту ба ҳеч сабил. *Заҳири Форьёбӣ*

Гӯянд, хоҷаеро бандаи нодирулҳусн буд, бо вай ба сабили маваддат ва диёнат назаре дошт.
*Саъдӣ*

б) *маҷ.* ба қасди ..., ба нияти ..., ба азми ...

[Ҳалокухон] дигар рӯз бар мадори қалъа бар сабили наззора ва мутолааи ҷанггоҳҳо тавоф мекард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. дар тасаввуф — роҳи тариқат; **дар сабил** дар роҳ, дар сафар.

Орифе дар сабил мункири ҳоли дарвешон буд ва бехабар аз дарди эшон. *Саъдӣ*

3. хайротшуда, бахшидашуда; ройгон додашуда; назршуда.

Пеши дарвешон бувад хунат мубоҳ,
Гар набошад дар миён молат сабил. *Саъдӣ*

Эй гарав бурда зи маҳ ҳусни ту бар ваҷҳи ҷамил,
Пеши лаъли ту ҳаме оби ҳаёт аст сабил. *Шоҳин*

**сабил кардан** хайрот кардан, бахшидан.

Чунин ёд дорам, ки саққои Нил
Накард об бар Миср соле сабил. *Саъдӣ*

Ҳамаро вақф кардам бар дарвешон ва нӯширо сабил кардам. *Ҷомӣ*

4. қурбоншуда, қурбон; ҳадар, мубоҳ; зоеъ.

Шароб аз дасти хубон салсабил аст,
В-агар худ хуни майхорон сабил аст. *Саъдӣ*

Муҳаммадшоҳ фармуд, ки аз ғуломони Фирӯзшоҳӣ ҳар кӣ зиёда бар се рӯз дар шаҳр бимонад, ҷону молаш сабил бошад. *«Таърихи Фаришта»*

**сабил шудан** а) ҷорӣ ва равон шудан; б) зоеъ гардидан.

Шуда хуни гурдони мисрӣ сабил,
Равон гашта ҳар ҷонибе рӯди Нил. *Ҳотифӣ*

**САБИР** I *а.* صبیر собир, сабркунанда.

Ҳокимӣ, ҳар чӣ ту номам ниҳӣ, хушнудам,
Хоки пои ту, ки ҷон бо ту шакур асту сабир.
*Шамси Табрезӣ*

**САБИР** II *а.* صبر *ниг.* **сабр** II.

**САБИЯ||САБИЯТ** *а.* صبیه||صبیت духтарбача; духтар.

Умаро ба арз расониданд, ки бо вуҷуди писарони қобил ва аршад сабияро валиаҳд сохтан чӣ ҳикмат?! *«Таърихи Фаришта»*

**САБӢ** *а.* سبی асир кардан.

Лашкар дар Бухоро рафт ... ва даст ба қатлу наҳб ва сабӣ ва аср дароз карданд ва ҷӯи хун дар шаҳр равон гардониданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САБЛАТ||СИБЛАТ||САБАЛАТ** *а.* سبلت 1. мӯйлаб; бурут.

Маяфроз гардан ба дастору риш,
Ки дастор пунбасту саблат ҳашиш. *Саъдӣ*

Ҳанӯз сиблати ӯ сабз нашуда буд. *Авфӣ*

2. *маҷ.* сермӯйлаб; бадҳайбат, воҳиманок; хашму ғазаб; дӯғу пӯписа.

Барӣ аз сиблати ҳар дуну ҳар хас,
Таносуда зи биму миннати кас. *Носири Хисрав*

◇ **сиблати** *касеро* **кандан** мутеъ кардан, мағлуб сохтан касеро.

Сиблати тазвири дуньё барканананд,
Хаймаро бар боруи нусрат зананд. *Румӣ*

**САБО** I *а.* صبا боде, ки аз тарафи шарқ мевазад; шамоли форам, насими салқин.

Бод, к-он аз машриқ ояд, он сабост,
В-он ки аз мағриб — дабури бовафост. *Румӣ*

Эй сабо, гар ба ҷавонони чаман боз расӣ,
Хидмат аз мо бирасон сарву гулу райҳонро.
*Ҳофиз*

Равам ба боғ, ки дорад сабо гулафшонӣ,
Зи шавқи кӯи ту оташ ба зери пои ман аст.
*Мушфиқӣ*

**САБО** II *а.* سبا номи шаҳре дар Ямани қадим, ки маликаи Билқис (зани Сулаймони пайғамбар) он ҷо ҳукмронӣ мекард.

Ту чун Сулаймонию Рай чун Сабо,
Ҳоҷиби ту Осафи бин Бархиёст. *Фаррухӣ*

Яке ҳамчу Билқис дур аз Сабо,
Яке чун Сулаймон зи ҳудҳуд ҷудо. *Хоҷу*

**САБОЁ** I *а.* سبایا *ҷ.* **сабӣ** I.

Дар амри сабоё ва бақоёи Банӣ-Исроил бо уқало машварат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САБОЁ** II *а.* صبایا *ҷ.* **сабия||сабият.**

**САБОСУРЪАТ** صباسرعت чун боди сабо, бодрафтор, тезрав.

Шунидам дар айёми Ҳотам, ки буд
Ба хайл-андараш бодпое чу дуд,
Сабосуръате, раъдбонг адҳаме,
Ки бар барқ пешӣ гирифтӣ ҳаме. *Саъдӣ*

**САБОТ** *а.* ثبات **1.** устуворӣ, муқовимат, истодагарӣ дар коре.

Агар [лашкар] аз мо иньом набинанд, дар маърака сабот нанамоянд. *Авфӣ*

Саъдиё, чора сабот асту мудорову таҳаммул,
Ман, ки мӯҳтоҷи ту бошам, бибарам бори гаронат. *Саъдӣ*

Аз ҷумлаи сабот ва сукуни Кеншу яке он буд, ки дар он муддат ба қадри як динор аз хазоини хос ва амвол ва ҷаҳорпоёни хонаҳои умаро, ки он ҷо буданд, тасарруф нанамуда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** пойдорӣ, барқарорӣ, бардавомӣ.

Бидеҳ, соқӣ, он айни оби ҳаёт,
Ки даврони гетӣ надорад сабот. *Хоҷу*

Бӯи сабот нест баҳори умедро,
Бошад шафақ зи ранги ҳино субҳи иди мо. *Шавкат*

**САБОҲ** *а.* صباح пагоҳӣ, вақти субҳ, бомдод, сапедадам.

На ҳаме бӯи абир ояд дар вақти сабоҳ,
На ҳаме нолаи зер ояд дар вақти саҳар. *Ломеӣ*

**сабоҳро** пагоҳон, субҳгоҳон.

Дуздон рахту зар бардошта ҳама шаб роҳ бирафтанд ва сабоҳро кӯфта ва монда ба сарчашмае расиданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**сабоҳу масо** субҳ ва шом, бегоҳу пагоҳ; *муқ.* **масо(ъ) (масову сабоҳ).**

Ҳар сабоҳу ҳар масо сарҳанги хос
Мерасад, аз ман ҳамеҷӯяд манос. *Румӣ*

**сабоҳу равоҳ** пагоҳӣ ва бегоҳӣ; пагоҳон ва бегоҳон.

Чӣ шуд, ки шому саҳар рӯи худ бипӯшонӣ?
Муборак аст ҷамоли ту дар сабоҳу равоҳ. *Ибни Ямин*

Нузли арвоҳи дӯстон нав-нав
Ба сабоҳу равоҳ бифиристад. *Хоқонӣ*

**САБОҲАТ** I||**СИБОҲАТ** *а.* سباحت шино кардан, шиноварӣ.

Зиракӣ омад сабоҳат дар биҳор,
Кам раҳад, ғарқ аст ӯ поёни кор. *Румӣ*

**сабоҳат кардан** шино кардан, шиноварӣ намудан, оббурӣ кардан.

Дар Даҷла рафтам ва замоне сибоҳат кардам. *Авфӣ*

Тоифае аз маллоҳон дар ин ҷазира бошанд, ки чун дар об сабоҳат кунанд, заврақро дарьёбанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САБОҲАТ** II *а.* صباحت сафедрӯӣ, хушрӯӣ, зебоӣ.

Туро сабоҳати турку фасоҳати араб аст,
Малоҳате, ки миёни аҷам чунон аҷаб аст. *Ҷомӣ*

Нӯҳ бинни Мансур писаре дошт, ки ҳаргиз чашми рӯзгор он малоҳат надида ва гӯши замона он сабоҳат нашунида. *«Хористон»*

Гулистони сабоҳат рӯи туст, оё бувад рӯзе,
Ки хезам чун насим аз ҷою гулзори туро бинам. *Мушфиқӣ*

**сабоҳату малоҳат** хушрӯӣ, дилкашӣ, ҳусни банамак.

Ин зан дар сабоҳату малоҳат бемисл ва дар кнёсату фиросат бешабеҳ аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САБР** I *а.* صبر шикебоӣ, таҳаммул, тоқат, тобоварӣ ба сахтиҳо.

Сабр кун, эй дил, ки он бедоди ҳиҷрон бигзарад,
Роҳати тан чунки бигзашт, офати ҷон бигзарад. *Анварӣ*

Сабр дар хонаи вайронаи дил ҳеҷ намонд,
Хоб дар дидаи ғамдидаи бедор куҷост? *Ҳилолӣ*

**сабри ҷамил** шикебоии писандида.

Ба васли сӯҳбати Юсуф, азизи ман, машитоб,
Ҷамоли ёр наёбӣ, магар ба сабри ҷамил. *Камоли Хуҷандӣ*

**сабру сукун** тоқат ва оромӣ, тоқату бардошт.

Бегонаам зи сабру сукун ҳамчу гирдбод,
То ишқ кард бо ғами худ ошно маро. *Имло*

Мазаррати таъҷил бисьёр аст ва манфаати сабру сукун бешумор. *Аҳмади Дониш*

**САБР** II||**САБИР** *а.* صبر **1.** гиёҳест бо баргҳои теғдор, ки дар миёнаи соқаи дарозе рӯида дар нӯги он гул пайдо мешавад, алоэ.

То сабрро набошад шириние чу шаккар,
То бедро набошад бӯе чу дорбӯе. *Рӯдакӣ*

В-ар ту нашносӣ шакарро аз сабир,
Бегумон шуд ҳисси завқи ту ҳадир. *Румӣ*

Дар Кирмон дарахтест, ки авроқи он мушобеҳи авроқи сабр аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** шираи талхи гиёҳи сабр, ки дар тиб ҳамчун дору ба кор меравад.

Дардо, ки табиб сабр мефармояд,
В-ин нафси ҳарисро шакар мебояд. *Саъдӣ*

Пораи сабри талх овард ва онро ҳал кард ва бихӯрд. *Авфӣ*

Шифо биҷӯй ба роҳи талаб зи талхии сабр,
Ки сабри талх басо дармандро дуруст. *Шоҳин*

**САБТ** I *а.* ثبت қайд кардан, дарҷ кардан, навиштан.

Саид Ихтиёриддини Ҳасан ду таърих фармуда буданд: яке арабӣ бар китфи шимолии айвони мақсура сабт ёфта, яке форсӣ, ки бар пештоқи айвон марқум гардида. *Восифӣ*

Арабон дар кутуб сабт кардаанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар он фармон чанд чиз қайд кунанд, ... дар чаридаи аъмоли эшон сабт намоянд. *«Фатҳнома»*

**сабт будан** дарҷ ёфтан.

Ҳаргиз намирад он ки дилаш зинда шуд ба ишқ,
Сабт аст дар ҷаридаи олам давоми мо. *Ҳофиз*

**САБТ** II *а.* سبت (рӯзи) шанбе; ◇ **асҳоби сабт** яҳудиён.

Нақзи аҳду тавбаи асҳоби сабт,
Мӯҷиби масх омаду эҳлоки сабт. *Румӣ*

**сабт чидан** дамгирӣ дар рӯзҳои шанбе.

Иброҳим мазмаза кардан, сабт чидан ва дандон мисвок карданро суннат гузошт. *«Таърихи Табарӣ»*

**САБУ||САБӮ(Й)** سبو(ی) кӯза, зарфи сафолӣ ва ё филиззӣ барои об, шароб ва ғ.

*Ва сабуҳо дидам аз биринҷи димишқӣ, ки ҳар як сӣ ман об гирифтӣ. Носири Хисрав*

Ҳама вақт пур дор машку сабӯй,
Ки пайваста дар деҳ равон нест ҷӯй. *Саъдӣ*

Он марди дарвеш сабуе аз асал ва равған пур карда буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**САБУК** سبک 1 камвазн.

Баставу хаста раванд теғварон пеши ӯ,
Бастаи пушти сабук хаста ба гурзи гарон.
*Хоқонӣ*

2. тез ва чолок; бо шитоб, бо тезӣ.

Сабук азми боз омадан кард пир,
Ки пур шуд ба сели баҳорон ғадир. *Саъдӣ*

Ҳар он чи додаи қисмат бувад, сабук пеш ор,
Гарон макун ба дили худ қудуми меҳмонро. *Соиб*

3. *маҷ.* латиф, диданашаванда.

Ҳам гарон ҳам сабукликост чу кон
Ҳам с а б у к, ҳам гарон чу ҷисму ҷон. *Саноӣ*

**САБУКАШ||САБӮКАШ** سبوکش кӯзакаш; аз сабӯ нӯшанда.

На ман сабӯкаши ин дайри риндсӯзаму бас,
Басо саро, ки дар ин корхона сангу сабӯст.
*Ҳофиз*

**САБУКБОР** سبکبار 1. барандаи бори сабук; 2. *маҷ.* беғам, бепарво; хотирҷамъ, осудахотир.

Шабе торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил,
Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо.
*Ҳофиз*

Чун ба эшон расид, ҳол пурсид, Оиша ҳолро бигуфт, Алӣ сабукбор гардид. *«Таърихи Табарӣ»*

**САБУКБОРӢ** سبکباری беғамӣ, бепарвоӣ; хотирҷамъӣ, фориғболӣ.

Соқии ишқи бутам дар ҷоми уммеди висол
Май гарон додаст, к-орад он сабукборӣ маро.
*Анварӣ*

**САБУКВАЗЪӢ** سبکوضعی бесаботӣ, зудхезӣ.

Аз сабуквазъӣ зи ҳарфи мардум оям дар ситез,
Шӯълаам, яъне ба таҳрики нафас бодам кунанд.
*Шоҳин*

**САБУКВОР** سبکوار чобукона.

Сабук бош, то кор фармоямат,
Сабуквор ҳар ҷой бистоямат. *Мантиқӣ*

**САБУКДАСТ** سبکدست чобукдаст, чусту чолок, моҳир.

Худ бнё, пеш нигаҳ дор, ва лекин чӣ кунӣ,
Ки басе дузди сабукдаст бар ин раҳгузар аст.
*Шамси Табрезӣ*

Ба килки ништар устоди сабукдаст
Ба лавҳи хок нақш ин ҳарфро баст. *Ҷомӣ*

**САБУКДАСТӢ** سبکدستی чобукдастӣ; моҳирӣ.

Ва Асвад бинни Исо марде мушаъбид ва ба сабукдастӣ ҳилатҳо кардӣ, ки мардумро аз он шигифт омадӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

Сабт дар қоидаи ҳастиаш,
Дар ҳунари хеш сабукдастиаш. *Ҷомӣ*

**САБУКПОЙ||САБУКПАЙ** سبکپای||سبکپی 1. тезрав, тундрав, тезтак.

Сабукпай чу ёрон ба манзил расанд,
Нахусбад, ки вомондагон аз пасанд. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* гурезпо, бесабот; ноустувор; бевафо.

На гирифтор омадӣ ба дасти ҷавоне мӯъҷаби хирафои сартезе, сабукпое, ки ҳар дам ҳавасе пазад ва ҳар лаҳза рое занад. *Саъдӣ*

**САБУКРАВ** سبکرو тезрав; тезрафтор.

Зи гардишҳои он чархи сабукрав
Ҳамон ояд, к-аз ин сангу аз он ҷав. *Низомӣ*

Ба кӯи ишқ сабукравтарам зи сояи хеш,
Ба домане нарасидаст гарди попӯшам. *Сайидо*

**САБУКРАВӢ** سبکروی тезравӣ, тезрафторӣ, осонравандагӣ.

Гардун ба гарди мо нарасад дар сабукравӣ,
Барқ оташи фасурдае аз корвони мост. *Соиб*

**САБУКРАФТОР** سبکرفتار осонрафтор; *маҷ.* мулоимтабиат, хушхулқ, хушрафтор.

Сабукрафтор чун оби равон бош,
Чу оби зиндагӣ ороми ҷон бош! *Бадрӣ*

**САБУКРОЙ||САБУКРАЪЙ** سبکرای||سبکرأی кӯтоҳандеш, каммулоҳиза.

Баргардад бахти он сабукрой,
К-афзун зи гилеми худ ниҳад пой.
*«Таърихи Фариштa»*

**САБУКРӮҲ** سبکروح хушҳол, шоду хуррам, зиндадил.

Накунӣ рақс, ки ман кӯҳи виқорам, эй шайх,
Пеши риндони сабукрӯҳ гаронӣ то кай? *Ҷомӣ*

Ин кабк ёри хушманзари хандонрӯи сабукрӯҳи ширинзабон ... *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САБУКРӮҲӢ** سبکروحی хушҳолӣ, шодӣ, хуррамӣ, хурсандӣ, зиндадилӣ.

Сабукрӯҳӣ дар муомалат ва тарки асабият воситаи муҳаббату робитаи маваддат аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

... Ки, Ҷомӣ, чун шудӣ дар ошиқӣ пир,
Сабукрӯҳӣ куну дар ошиқӣ мир. *Ҷомӣ*

**САБУКСАЙР** سبکسیر тезгузар; бебақо.

Чунин аст гардидани рӯзгор,
Сабуксайри бадъаҳди нопойдор. *Саъдӣ*

Баҳори умр сабуксайртар зи бӯи гул аст,
Чу ғунча чанд дили худ ба гулситон бандам?
*Шавкат*

◇ **(ин) саманди сабуксайр** *киноя аз* фалак, осмон; дуньёи гузаранда.

Ба ҳар равиш, ки фалак сайр мекунад, шодам,
Ки ин саманди сабуксайр зери рони ман аст. *Соиб*

**САБУКСАНГ** سبکسنگ 1. сабуквазн дар тарозу; 2. *маҷ.* бевиқор, бетамкин; беқадр, сабук.

Ту низ ар най марди сангозмой,
Сабуксанг шав, то намонӣ ба ҷой. *Низомӣ*

**САБУКСАР||САБУКСОР** سبکسر||سبکسار 1. сустмағз, камақл, бемулоҳиза, беандеша.

Бас душмани сабуксар бо лашкари гарон,
К-охир сабук шикаста зи гурзи гарони туст.
*Муиззӣ*

Ду оқилро набошад кину пайкор,
На доное ситезад бо сабуксор. *Саъдӣ*

2. ноустувор, бесабот; *маҷ.* пастҳиммат, фурӯмоя.

Қасеро куҷо чун ту кеҳтар бувад,
Зи душман битарсад, сабуксар бувад. *Фирдавсӣ*

Ҷаҳонҷӯйро ном Заҳҳок буд,
Далеру сабуксору нопок буд. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* саркаш, гапношунав, кӯтоҳандеши гарданшах.

Ӯро писаре буд сабуксор ва шитобкор. *Авфӣ*

Биё, соқиё, ратли сангин биёр,
Ки созад сабуксорро бурдбор. *Ҷомӣ*

Таслим шав, вагарна барои сабуксарон
Тобидаанд аз раги гардан танобҳо. *Соиб*

Ҳар кӣ тез ва сабуксар бошад, ман бо вай чунон бозӣ кунам, ки кӯдакон бо гӯй бозӣ кунанд.
*Аҳмади Дониш*

**САБУКСАРӢ||САБУКСОРӢ** سبکسری||سبکساری 1. сабукӣ, дарунхолигӣ; *маҷ.* сабукмағзӣ; камақлӣ, беандешагӣ.

Одамиро забон фазеҳа кунад,
Ҷавзи бемағзро сабуксорӣ. *Саъдӣ*

Сокини киштии Нӯҳам, зи сабуксории хеш
Чун хасу хор зи тӯфон хатаре нест маро.
*Хоқонӣ*

Сабуксорӣ ҳамчу тирест, ки чун аз камон рафт, боз натвон овард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

2. бетоқатӣ, беҳушона сафсата гуфтани бемор аз шиддати таб.

Чу аз гаронии ранҷаш сабуксарӣ овард,
Табиб гуфт, ки ин аз ҳавоси бӯҳрон аст.
*Бадри Чочӣ*

**САБУКХЕЗ** سبکخیز сабукрав, тезрафтор; тездав; тезҳаракат; *муқобили* **гиронхез.**

Бурун ҷастанд бозони сабукхез,
Ба хуни сайд карда чангро тез. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Суви он самандаш сабукхез шуд,
Бар он фитнаҳо фитнаангез шуд. *Ҳотифӣ*

**САБУКЪИНОН** سبکعنان тезрав, чусту чолок, чаққон.

Ҳамроҳии ману ту куҷо мерасад ба ҳам,
Ман пири сустрав, ту ҷавони сабукъинон.
*Фузулӣ*

**САБУР** *а.* صبور бисьёр сабркунанда, босабру тоқат; тобовар ба сахтиҳо.

Ҳофиз, сабур бош, ки дар роҳи ошиқӣ
Ҳар кас, ки ҷон надод, ба ҷонон намерасад.
*Ҳофиз*

Фарзанди ту аз чӣ аз ту дур аст?
Чун бе рухи ӯ дилат сабур аст? *Шоҳин*

**САБУРӢ** صبوری сабру тоқат, шикебоӣ, тоқатоварӣ ба сахтиҳо.

Қарору хоб зи Ҳофиз тамаъ мадор, эй дӯст,
Қарор чист, сабурӣ кадому хоб куҷо? *Ҳофиз*

Сабурӣ пеша кун, гар ком хоҳӣ,
Ба тамкин кӯш, гар ором хоҳӣ. *Ҳозиқ*

**САБЪ I||САБӮЪ** *а.* سبع ҳайвони ваҳшии даранда.

Султон аз асп бар замин афтод ва исфаҳсолор ... бо шер даровехта он сабъи зорраро бикушт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Даридану хастан ва задану куштан сифоти сабъ аст. *Аҳмади Дониш*

**САБЪ II||САБЪА** *а.* سبع||سبعه ҳафт.

Мо, ки ҷузве зи сабъ гардунем,
Бо ту берун зи ҳафт берунем. *Низомӣ*

**САБЪСИРАТ||САБӮЪСИРАТ** سبعسیرت дарандатабиат, ваҳшитабиат.

Ногоҳ ҷамъе одамисуратони сабъсират аз аҳли он ҷо бо теғу зӯбин ба қасди бандагони ҳазрат бархостанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САБЪИЁТ** *а.* سبعیات ҳафт қасидаи машҳур, ки бар деворӣ Қаъба барои мусобиқа меовехтаанд.

Ин қасида зи ҷамъи сабъиёт
Сомин аст аз ғароиби ашъор. *Хоқонӣ*

**САБЪӢ||САБӮӢ** سبعی 1. мансуб ба сабъ, мансуб ба ҳайвоноти дарранда.

Пас аввалро нафси малакӣ хонанд ва дуввӯмро нафси сабӯӣ ва севвӯмро нафси баҳимӣ.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

2. даррандагӣ.

Қуввати сабӯӣ дар ниҳоди шоҳин мутамаккин аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САБӢ I** *а.* سبی асир, бандӣ.

**САБӢ II** *а.* صبی кӯдак, бача, писарбача.

То нагирьяд сабии гаҳвора,
Кай диҳад шир модари ғамхор? *Шамси Табрезӣ*

**сабиву мусин** кӯдаку пир, хурду калон.

Шикаста тоати ӯ қомати сабиву мусин,
Бибаста қудрати ӯ гардани сабоҳу масо. *Анварӣ*

**САБҚ** *а.* سبق *ниг.* сабақ II.

**САБҚАТ** *а.* سبقت пешӣ гирифтан, пеш гузашта рафтан аз чизе ё касе; пешдастӣ, пешӣ.

Қасро ба роҳи шавкат сабқат ба мо набошад,
Як гом сояи пушт аз офтоб моро. *Шавкат*

**сабқат гирифтан** пеш гузашта рафтан; пешдастӣ намудан.

Чун Яминуддавла ба Сурса расид, Сиёсатӣ-тагин

сабқат гирифта, султон Абӯабдуллоҳи Тоиро бо лашкар аз ақиби ӯ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**САБҚУЛЛИСОН** *а.* سبق اللسان сухани ба ногоҳ сарзада, гапи бадоҳатан гуфташуда.

Чӣ лутф аст ин ки фармудӣ, магар сабқуллисон будат,
Чӣ ҳарф аст ин ки овардӣ, магар саҳвулқалам кардӣ. *Саъдӣ*

**САБУ(Й)** سبو(ی) *ниг.* **сабу.**

**САБӮКАШ** سبوکش *ниг.* **сабукаш.**

**САБУС** سبوس пӯсти резашудаи гандум, ҷав ва ғ., ки пас аз бехтани орд мемонад.

Илм ҷӯй аз кутубҳои фусӯс,
Завқ ҷӯй ту зи ҳалвои сабӯс. *Румӣ*
Зи имсоки парвезани обнус
Шуда қурси хуршед нони сабӯс. *Сайидо*

**САБӮЪ** *а.* سبع *ниг.* **сабъ I.**

**САБӮЪСИРАТ** سبع‌سیرت *ниг.* **сабъсират.**

**САБӮӢ** سبعی *ниг.* **сабъӣ.**

**САБӮҲ** *а.* صبوح **1.** пагоҳии барвақт; **2.** майнӯшии саҳаргоҳӣ барои дафъи хумор.

Моро соқӣ аз ваъдаи эзидист,
Сабӯҳ аз харобӣ, май аз бехудист. *Низомӣ*

**САБӮҲИЗАДА** صبوحی‌زده майзада, майхора.

Ба сафои дили риндони сабӯҳизадагон
Бас дари баста ба мифтоҳи дуо бикшоянд. *Ҳофиз*

**САБӮҲӢ** صبوحی майхӯрии пагоҳӣ барои дафъи хумор; майхӯрӣ.

Биё, соқӣ, он роҳатангези рӯҳ
Бидеҳ то сабӯҳӣ кунам дар сабӯҳ. *Низомӣ*
Ҷаҳонро тозатар доданд рӯҳе,
Ба сар бурданд шабро дар сабӯҳӣ. *Низомӣ*

**сабӯҳӣ задан** шароби пагоҳӣ нӯшидан барои дафъи хумор.

Ҳар ки сабӯҳӣ занад, бо дили хуррам бувад,
Бо ду лаби мушкбӯ, бо ду рухи ҳури ин. *Манучеҳрӣ*

Чингизхон, ки сабӯҳӣ зада, сархуш буд, ... танҳо аз хона берун омад. *«Таърихи Фаришта»*

**сабӯҳӣ кардан** шароби пагоҳӣ нӯшидан; май хӯрдан.

Дар саҳаре, ки подшоҳ сабӯҳӣ карда буд, [Рӯдакӣ] ин абьётро бар оҳанги уд соз кард ва бихонд. *Ҷомӣ*

**САБҲА** *а.* سبحه *аслаш* **субҳа.**

**САВБ I** *а.* صوب тараф, ҷониб, сӯй, самт, ҷиҳат.

Ҳузури ту дар савби ин санглох
Диёри маро неъмате шуд фарох. *Низомӣ*

Баъд аз як моҳ кори ман аз он ҷо тамом шуда, ба савби Бухоро муроҷиат намудам. *Аҳмади Дониш*

Инони интиқом аз савби гуноҳи ӯ маътуф сохта, аз мӯҳликаи ҳабс озод кардам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**савби савоб** роҳи ростӣ ва дурустӣ.

Ин тадбир аз савби савоб мунҳариф аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САВБ II** *а.* ثوب либос, пӯшок.

Доманкашон ҳамешуд дар савби заркашида,
Сад моҳрӯ зи рашкаш ҷайби қасаб дарида. *Ҳофиз*
Ҳар кӣ ӯро кӯр бошад чашми тан,
Мекунад олуда ӯ савби бадан. *Шоҳидӣ*

**САВБА||СӮБА** *а.* صوبه вилоят, қисми муайяне аз мамлакат, ноҳия (дар Ҳиндустон).

**САВБАДОР||СӮБАДОР** صوبه‌دار ҳокими вилоят (дар Ҳиндустон).

Низомулмулк, ки... савбадори Давлатобод... шуда буд, рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**САВГАНД** سوگند қасам.

Эй ба дида, дареғ хоки дарат,
Ҳама савганди ман ба ҷону сарат! *Анварӣ*
Қушо лаб, гарат ҳаст аз ин ваъда бим,
Ба талқини савгандҳои азим. *Ҷомӣ*

**савганди муғаллаза** қасами сахт, савганди шадид.

Ва амир Халаф ҳам аҳд карда буд ва савгандони муғаллаза хӯрда. *«Таърихи Систон»*

**савганд додан** ба қасам маҷбур кардан, қасам хӯрондан.

Хоҷа Ҳумомро иштибоҳ намонд, ки ин мард Саъдист. Савганд дод, ки ту Саъдӣ ҳастӣ? Шайх Саъдӣ гуфт: Бале! *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**савганд ёд кардан** қасам хӯрдан.

Башир барфавр савганди ғилоза ва шидода ёд кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**савганд рафтан** қасам ёд кардан.

Бар чунин аҳд рафташон савганд,
Ин зи бедод раст, он зи газанд. *Низомӣ*

**савганд хӯрдан** қасам ёд кардан.

[Аъробӣ] даст боз кашид ва савганд хӯрд, ки дигар бар моидаи вай таом нахӯрам. *Ҷомӣ*

Мехӯрд падар барои фарзанд
Як не, ду не, хазор савганд. *Шоҳин*

**савганд шикастан** вайрон шудани қасам, иҷро нашудани қасам.

Кардаӣ аҳди вафо, ман хӯрдаам савганди меҳр,
Бишканад аҳди ту, аммо нашканад савганди ман. *Ҳилолӣ*

**САВГАНДНОМА** سوگندنامه қасамнома, аҳдномаи ба қасам таъкидшуда.

Савгандномае бошад бо шароити тамом, ки вазир онро бар забон ронад ва ҳатти хешро бар он нависад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**САВДО I** *а.* سودا **1.** яке аз чор унсури бадани инсон (сафро, балғам, хун, савдо), ки ба ранги сиёҳ аст ва дар тасаввури тибби қадим асоси зиндагиро ташкил медиҳад.

Ва чун савдо бувад рангҳои сиёҳ ва чун сардӣ ғолиб бувад, ях намояд. *Ибни Сино*

Савдо дар сувайдои сина ғолиб шуд. *Авфӣ*

На зи сафрост гунаи зардам,
На зи савдост шӯълаи дардам. *Бедил*

**2.** *маҷ.* девонагӣ; шайдоӣ, ҳавову ҳавас.

Зи савдову ошуфтагӣ бар қадаш
Барандохтам санге аз марқадаш. *Саъдӣ*

Рӯзгорест, ки савдои бутон дини ман аст,
Ғами ин кор нашоти дили ғамгини ман аст.
*Ҳофиз*

**савдо баровардан** савдоӣ шудан; девонаавзоъ шудан.

Ҳамесоз, Анварӣ, бо дарди ишқаш,
Ки халқ аз ишқи ӯ савдо баровард. *Анварӣ*

**3.** хаёл, орзу, хоҳиш; тақозо; орзуи беҳуда, хаёли хом.

Савдои ин савод макун беш дар димоғ,
Таклифи ин касиф манеҳ пеш дар равон. *Хоқонӣ*

Ҳар киро савдои сарфарозӣ падид ояд, поймоли ҳар сифла нахоҳад шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба хуррамию хушӣ бигзарон ҷаҳон, ки ҷаҳон
Ба ҳар чи ҷуз хушиву хуррамӣ, ҳама савдост.
*Анварӣ*

**4.** ғам, ғусса; ташвиш.

Майпарастонем, аз савдои фардо фориғем,
Ҳар чӣ бо мо медиҳанд, имрӯз мепӯшем мо.
*Сайидо*

◇ **савдои авҳом** фикрҳои ботил, умедҳои баръабас.

Бигзар аз савдои авҳоми хаёли симу зар,
То кучо хоҳӣ кашидан миннати иксирро? *Туғрал*

**савдои нон** саргардонӣ барои нон, талоши ризқу рӯзӣ барои таъмини маишат.

Матарсед аз ин қаҳти сайдафгонон,
Мабошед ранҷа зи савдои нон. *Ҳотифӣ*

**савдои хом** хаёли хом, орзуи ношуданӣ.

Эй бехирад, бад-ин сон савдои хом то кай? *Савдо*

**савдо варзидан** ба ишқ гирифтор будан, ба роҳи ишқ даромадан.

Ман кистам, ки варзам савдои чун ту ёре,
Ҳайф оядам, ки бошӣ машғули хоксоре.
*Камоли Хуҷандӣ*

**савдо кардан** майлу ҳаваси шадид изҳор кардан, изҳори эҳтирос намудан; ба шӯр омадан; кашмакаш кардан.

Эй рақиб, ин ҳама савдо макуну ҷанг маҷӯй,
Барканам дида, ки ман дида аз ӯ барнаканам.
*Саъдӣ*

Эй ки бо ман мекунӣ савдо, ба худ андеша кун!
Дар бисотам дуди оҳу дар дуконам оташ аст!
*Сайидо*

**савдои беҳуда (ё хом) пухтан** хаёли хом, орзуи ношуданӣ дар сар доштан.

Гадое, ки аз подшаҳ хост духт,
Қафо хӯрду савдои беҳуда пухт. *Саъдӣ*

**САВДО** II سودا тиҷорат, харидуфурӯш.

Дар ҷайби ҳар муомала нафъе мутамаккин аст ва дар табъи ҳар савдо суде мутазаммин. *Бедил*

**савдо кардан** харидуфурӯш кардан; харидан; фурӯхтан.

Хуморолудаам, суду зиёни худ намедонам,
Ба як паймона савдо мекунам дуньёву уқборо.
*Соиб*

**САВДОВИЯТ||САВДОИЯТ** *а.* سوداويت||سودائيت гирифторӣ ба савдо, молихулиёӣ, девонаҳолӣ.

Савдовияти мизоҷ аз гуфтору кирдораш пайдо ва аморати қиллати фаҳм ва сахофати раъй дар ҳаракату саканоташ ҳувайдо. *«Равзат-ус-сафо»*

**САВДОВӢ** سوداوی *ниг.* **савдоӣ.**

**САВДОГАР** سوداگر он кӣ бо хариду фурӯш машғул аст, тоҷир.

**САВДОГАРӢ** سوداگری тиҷорат, харидуфурӯш; бозаргонӣ

Мар-шуморо низ дар савдогарӣ
Даст кай ҷунбад, чу набвад муштарӣ. *Румӣ*

**САВДОЗАДА** سودازده молихулиёӣ, девонавазъ; *маҷ.* ошиқ, дилдода, шайдоӣ.

То сари зулфи ту дар дасти насим афтодаст,
Дили савдозада аз ғусса дуним афтодаст. *Ҳофиз*
Савдозадаро гӯшаи майхона бисозад,
Эй мутриби раҳзан, раҳи майхона кадом аст?
*Камоли Хуҷандӣ*

**САВДОИМИЗОҶ** سودائی‌مزاج девонамизоҷ, он кӣ мизоҷаш номӯътадил аст.

**САВДОИЯТ** *а.* سودائيت *ниг.* **савдовият.**

**САВДОӢ||САВДОВӢ** *а.* سودائی||سوداوی мансуб ба савдо I.

Молихулиё иллатест, ки атиббо дар муолаҷати ӯ фурӯ монанд, агар чи амрози савдовӣ ҳама музмин аст. (1) *Низомии Арӯзӣ*

Сити ишқат кай ниҳон монад, ки чун савдоиён
Бар сари бозори расвоӣ задем ин кӯсро (2). *Ҷомӣ*

**САВИЯ||САВИЯТ** *а.* سويه||سويت баробарӣ, мусовот.

Миёни Суҳо ва офтоб ва шайбу шабоб чӣ савият?
*«Оини нигориш»*

Фармуд ки ... ин маънӣ сабаби истидомати давлат шиносанд ва аз тариқи савияту адолат дарнагузаранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ба савият** баробар, ба таври баробар, аз рӯи баробарӣ ва мусовот.

Ӯро хостаи бисьёр буд ва гуфт: Ин хостаҳо, ки аз ман бимонад, ба савият ба фарзандони ман қисмат кардем. *«Равзат-ус-сафо»*

**САВИҚ** *а.* سويق **1.** машрубот.

Абӯсуфьён ва қурайшиён, ки мегурехтанд, анбонҳои савиқ дар роҳ меандохтанд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**2.** орди гандум ва ё ҷави бирьёнкарда; хӯрокӣ.

Абӯнаср ... аз Бағдод қут нахӯрд, аз Антоқия вайро савиқ меоварданд. *Ҷомӣ*

**САВЛ** *а.* سول ҳамла, ҳуҷум.

Сад ҳазорон гӯри даҳшоха(и) далер
Чун адам бошад ба пеши савли шер. *Румӣ*

**САВЛАТ** *а.* صولت **1.** ҳамла ва ҳуҷуми бохашму ғазаб; хашмгинӣ, қаҳру ғазаб.

Моҳ чун ба ҷиҳати иқтибоси нур ба дуздӣ муттаҳам шуда аз бими савлати қаҳраш дар ҳиҷоби торӣ мутаворӣ гардид. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Аз ҳиддату савлати подшоҳон бар ҳазар бояд буд. *Саъдӣ*

**савлату садамат** ҳамлаву ҳуҷум; қудрату ҳайбат.

Чун савлату садамати роёти ҳумоюн мушоҳада карданд, рӯи бахти эшон тира ва чашми умеди онҳо хира гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** зӯру қувват, тавоноӣ, ҳайбату салобат.

Сиёҳгӯшро гуфтанд: Туро мулозамати шер ба чӣ ваҷҳ ихтиёр уфтод? Гуфт: То фазлаи сайдаш

мехӯрам ва аз шарри душманон дар панохи савлаташ зиндагонӣ мекунам. *Саъдӣ*

Пеши неруям кунад Рустам сучуди эътироф,
Гар бибинад савлати бозуи дастони маро. *Туғрал*

3. шукӯҳ, шавкат.

Ӯ мири қабила, ман гадоям,
Бо савлати ӯ кучо бас оям?! *Ҷомӣ*

**САВЛАҶОН** *а.* صولجان *шакли арабишудаи* **чавгон.**

Чун ту гӯй, чун ту гӯи нотавон,
Ман шаҳи майдон, ба дастам савлачон. *Шоҳидӣ*

Нилуфари бӯстони ишқ аст,
Гӯй ҳами савлачони ишқ аст. *Ҷомӣ*

◇ **сар аз савлачони** *чизе* **тобидан** саркашӣ кардан, итоат накардан.

Агар сар аз савлачони авомир битобад, ... монанди гӯй дар олам саргардон шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**САВМ** *а.* صوم рӯза, рӯзадорӣ.

Гар муҳаббат фикрату маънистӣ,
Сурати савму намозат нестӣ. *Румӣ*

Чу рӯи писар дар падар буду қавм,
Ниҳон хӯрду пайдо ба сар бурд савм. *Саъдӣ*

**САВМАА||СӮМИА** *а.* صومعه ибодатгоҳ, ҳуҷра барои ибодат (бештар махсуси рӯҳбонони насронӣ).

Чун ба Шом наздик расид, ба дари савмааи роҳибе фуруд омад. *«Таърихи Табарӣ»*

Зоҳиде гӯсфанде фарбеҳ харида, расане дар гардани ӯ баста ба ҷониби савмааи худ мекашид. *«Нигори дониш»*

Чунон ба даври лабат майкашӣ ривоҷ гирифт,
Ки шайхи савмааро ҷӯби ток мисвок аст. *Шавкат*

**САВОБ** I *а.* ثواب музд ва подоши хайр, мукофоти кори нек; кори нек, кори хайр.

Ҳар касе бар ҳасаби ҳусни амал савоб ёбанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

На чашм аз ту дорам ба некӣ, савоб,
Ки бинам ба ҷурм аз ту чандин азоб. *Саъдӣ*

Як навъ ихтиёри ҷузвӣ ба даст дорад, кӯшиш кунад, то савоб бар гуноҳ роҷеҳ ояд. *Аҳмади Дониш*

**САВОБ** II *а.* صواب **1.** ростӣ, дурустӣ.

Турку тоҷику араб гар ошиқанд,
Ҳамраҳанд аз рӯи маънӣ дар савоб. *Шамси Табрезӣ*

Аввал назар зи даст бирафтам инони ақл,
В-онро ки ақл рафт, чӣ донад савобро? *Саъдӣ*

Савоб он, ки аз пояш занам, то даст баста назди асас орам. *Аҳмади Дониш*

Аҷузаи бечора дар миёна музтарибу ҳайрон, ки ба кадом як аз онҳо ҷавоб диҳад, дар ин боб хато аз савоб фарқ наметавонист кард. *Садри Зиё*

2. рост, дуруст, ҳақ.

[Ғозонхон] ба ҳар вақт, ки аз ҷое элчие расад, бе муроҷиат ба аркони давлат ва фикру машоварат дар он боб ҷавобҳои савоб фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хотири ман аз ин ҷавоби босавоб аз дағдағаҳо фориғ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Сухан бе тааммул кам афтад савоб,
Забонро инон аз хато боз тоб! *Ҷомӣ*

**ба ваҷҳи савоб** ба тариқи ростӣ, дуруст, ҳақ.

Гӯямат нуктае ба ваҷҳи савоб,
Ки шавад з-ин суол саъб ҷавоб. *Ҷомӣ*

**бар савоб** рост ва дуруст, ҳақ.

Чун ки рои шумо бар савоб аст, маро бар сари он сухан гуфтан ҳикмат набошад. *Саъдӣ*

**савоб дидан** маслиҳат дидан, рост ва дуруст шумурдан.

Баъд аз он чунон савоб дид, ки вайрон кунанд, фармуд, то он саройро бардоштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**савоб омадан** рост ва дуруст омадан, маслиҳат ва салоҳ донистан.

Чу оҷиз гашт Хисрав дар ҷавобаш,
Наёмад беш пурсидан савобаш. *Низомӣ*

**САВОБАНДӮЗӢ** ثواب‌اندوزی бисьёр кори хайр кардан.

Дар ин вақт андешидем, ки чун ғараз аз ин тадбир ва тартиб рафоҳияти халқ аст ва савобандӯзӣ, чандон саъй намоем, то он қоида мустаҳкамтар шавад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САВОБДИД** صوابدید фикру раъи рост ва дуруст, маслаҳатбинӣ, салоҳдид.

Савобдиди вайро мураҷҷаҳ дорад! *«Равзат-ус-сафо»*

Низомшоҳи Баҳрӣ ба савобдиди Хоҷа Мирак ... баргашт. *«Таърихи Фариштa»*

**САВОБИТ** *а.* ثوابت *ҷ.* **собита.**

[Ҳукамо] ба анвои тафаккуру тааммул бо мулоҳазаи тулӯи дараҷоту назароти савобит ва сайёрот пардохтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Савобит фитоданд хору дижам,
Ба роҳаш барафшонда мушти дирам. *Ҷомӣ*

**САВОБИҚ** *а.* سوابق *ҷ.* **собиқа.**

Амрро бо Муслима ҳуқуқи бисьёр ва савобиқи бешумор буд. (2) *Авфӣ*

Сарҳангони подшоҳ ба савобиқи неъмати ӯ муътариф буданд. (1) *Саъдӣ*

**САВОД** *а.* سواد **1.** сиёҳӣ, сиёҳрангӣ.

Саводи шаб ба вақти субҳ бар ман
Ҳамегашт аз баёзи барф мушкил. *Заҳири Форьёбӣ*

Намуди холи мушкин бар баёзи чеҳраи зебо
Саводи нуқтае аз мушк бар барги суман дидам. *Фузулӣ*

2. торикӣ, зулмат.

Пас меафтад моҳ дар сояи замин ва боқӣ мемонад дар саводи аслии худ. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**саводи шом** торикии аввали шаб.

Зиҳӣ, ба дасти ту тӯли замона тӯморе
Саводи шом бувад сатру субҳ байни сутур. *Шавкат*

3. сиёҳии чизе, ки аз дур намоён мешавад; **4.** касрат, бисьёрӣ, анбӯҳӣ.

Худро чун шере ёфт, ки аз касрати сайд наандешад ва монанди гурге, ки аз саводи рама чиратар гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

5. нусха, рӯнавис; навишта.

Яҳьё саводи амонномаро ба Фазл фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Нависандаи ин ҳуҷаста савод
Зи пешина дафтар чунин ёд дод. *Ҳотифӣ*

Саюм дорушшуҳуди иттиҳод аст,
Ки асл он ҷо мутобиқ бо савод аст. *Нозим*

**6.** сиёҳнавис, мусаввада.

Мулуки рӯи замин бар саводи маншурат
Ниҳода сар чу қалам бар баёзи бағдодӣ. *Саъдӣ*

Саводи шеър, ки кардам ба ёдгор рақам,
Ба рӯи даҳр бимонад, ки ёдгори ман аст. *Шоҳин*

**савод кардан** (*ё* **намудан**) навиштан, мусаввада кардан.

Саводе кардаам, имрӯз баёз кунанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**7.** хонда ва навишта тавонистан; **савод кушодан** хондану навиштанро ёд гирифтан.

Ба тифлӣ чу по дар дабистон ниҳод,
Ба андак таваҷҷӯҳ саводаш кушод. *Садри Зиё*

**8.** он чӣ дар ҳошия ва гирди варақ навишта мешавад.

Пайкаре баста бар саводи паранд,
Пайкаре дилфиребу дидаписанд. *Низомӣ*

Агар бар зулфи хубон шеър бандад,
Саводи нусхааш бар мушк хандад. *Ҳозиқ*

**9.** гирд, атроф; атроф ва музофоти шаҳр.

Рӯзе ҳамъинони қофилаи беихтиёрӣ аз саводи водии Бандароин мегузаштам. *Бедил*

Он савод, ки ба назар намоён аст, с а в о д и Пишовар аст. *Аҳмади Дониш*

**10.** сатҳи замин; сарзамин, кишвар, мамлакат.

Аҷаб монд шаҳ з-он биҳиштӣ савод,
Ки чун оварад хандаи бемурод. *Низомӣ*

Маро табиби дил андарз гунае кардаст:
Дар ин савод битарс аз ҳаводиси савдо. *Хоқонӣ*

◇ **саводи басар** *ниг.* **саводи дида.**

...Ки эй хоки поят саводи басар,
На як, балки аз сад ҳазорон падар. *Шоҳин*

**саводи дида** (*ё* **чашм**) мардумаки чашм.

Шабе ҳамчун саводи чашми покон,
Ниҳуфта рӯ зи чашми хобнокон. *Хисрави Деҳлавӣ*

Саводи дидаи ғамдидаам ба ашк машӯй,
Ки нақши холи туам ҳаргиз аз назар наравад. *Ҳофиз*

**саводи лавҳи биниш** мардумаки чашм.

Саводи лавҳи бинишро азиз аз баҳри он дорам,
Ки ҷонро нусхае бошад зи лавҳи холи ҳиндуят. *Ҳофиз*

**саводи мушавваш** *киноя аз* зулфи парешон.

Нақши зулфи ту рост натвон сохт,
К-он саводе мушавваш афтодаст. *Камоли Хуҷандӣ*

**саводи наргис** *киноя аз* мардумаки чашми ёр.

Сапедӣ шуд зи мушкин мӯҳрааш дур,
Даромад дар саводи наргисаш нур. *Ҷомӣ*

**саводи нуқтаи биниш** мардумаки чашм.

Саводи нуқтаи биниш зи холи туст маро,
Ки қадри гавҳари якдона гавҳарӣ донад. *Ҳофиз*

**саводи чашм** *ниг.* **саводи дида.**

**САВОДОТ** *а.* سوادات *ҷ.* **савод.**

Дорулмулки Ҳирот ва саводот ва мазореъ ва қасабот аз ин об мунтафеъ мешаванд. (9) *«Равзат-ус-сафо»*

**САВОДУЛВАҶҲ** *а.* سوادالوجه рӯсиёҳӣ.

Холи мушкинат саводулваҷҳи мост,
Ин бувад бар рух нишони ошиқон. *Камоли Хуҷандӣ*

**САВОИҚ** *а.* صواعق *ҷ.* **соиқа.**

Тоифае ба қалъа даррафтанд ва хотир аз муҳимми ӯ фориғ сохтанд ва аз савоиқи сайфу синони ӯ бозрастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САВОЛИФ** *а.* سوالف *ҷ.* **солиф, солифа.**

[Шағол гуфт:] Малик ... саволифи хидмати маро беҳуда дар маърази тазъеъ овард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САВОМЕЪ** *а.* صوامع *ҷ.* **савмаа||сӯмиа.**

Ӯ ба ҷони байтуласном канонс ва савомеъ бино ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷазбаи ишқи ту берун мекунад аз роҳи шавқ
Зоҳидонро аз савомеъ, роҳибонро аз куништ. *Шоҳин*

**САВОНЕҲ** *а.* سوانح *ҷ.* **сониҳа.**

Ҷамоате аз мурғон фароҳам омаданд ва иттифоқ намуданд бар он, ки моро амире ва пешвое бояд, то дар савонеҳи умур ба вай руҷӯъ намоем. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ин абъёт низ аз савонеҳи афкори эшон аст, ки аз лисони он шайхзода шӯҳрат ёфт. *Восифӣ*

**САВОНЕҲОТ** *а.* سوانحات *ҷ.* **савонеҳ** *яъне ҷамъулҷамъи* **сониҳа.**

Аз ранҷи роҳ ва савонеҳоти сафар истифсор намуд. *Аҳмади Дониш*

**САВОР||СУВОР** سوار **1.** касе, ки ба болои асп ва ё марқаби дигар нишаста меравад, рокиб.

...Чунон ки саворе, ки бар аспе нишаста бувад, то ба ҷое расад ва он ҷо қарор гирад. *Ибни Сино*

Барафтод чун парда аз рӯи кор,
Бар он бораги ёфт худро савор. *Бедил*

**савори набард** савори шуҷоъ, савори далер, ҷангҷӯй.

Ба гуфтори духтар басанда накард,
Ба Баҳром гуфт: Эй савори набард!.. *Фирдавсӣ*

**2.** аскари савора.

Нахустин аз он лашкари номдор
Саворони шамшерзан сӣ ҳазор. *Фирдавсӣ*

Бисьёр ғаноим ба даст афтод, чунон ки ҳар саворero се ҳазор дирам расид ва пиёдаро ду ҳазор. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **савор шудани офтоб бар Шер** *киноя аз* даромадани офтоб ба бурҷи Асад, ки мутобиқи моҳи июль аст.

Офтоб ар савор шуд бар Шер,
Ҳастаме шери офтобсавор. *Хоқонӣ*

**САВОРА||СУВОРА** سواره **1.** он кӣ савор аст; дар ҳолати саворӣ будан.

Гар ба гӯристони муштоқон савора бигзарӣ,
Ҷон диҳад дар тан садои сумми аспат мурдаро. *Ҷомӣ*

**2.** аскари аспсавор.

**САВОРӢ||СУВОРӢ** سوارى **1.** савор будан; асптозӣ.

Дар саворӣ ту лофи фахр мазан,
Ки туро ҷои лофу машғала нест. *Анварӣ*

**2.** чорпое, ки ба он савор мешаванд; асп.

Мекард равону захмкорӣ
Ду нима суворату суворӣ. *Шоҳин*

**САВОҚИБ** *а.* ثواقب *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **соқиб; 2.** ситораҳо.

Дар ҳаво ҷуз рафтори кавокиб ва ҷаҳидани савоқиб чизе ба назар нарасид. *Аҳмади Дониш*

**САВОҲИБ** *а.* صواحب дӯстон, ҳамсӯҳбатон.

Агар з-он ки дорӣ сари мизбонӣ,
Зи мо беҳ набинӣ анису савоҳиб. *Манучеҳрӣ*

**САВОҲИЛ** *а.* سواحل *ҷ.* **соҳил.**

Ба дарьёву савоҳил чун ҳизаброн
Лаболаб дод давр аз хуни ғаброн.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Агар касе дар шутут ва савоҳил бошад, зиёдатии об ... мушоҳада кунад. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**савоҳил-савоҳил** лаб-лаби об.

Бурун рафт з-он кӯчгаҳ шаҳриёр
Савоҳил-савоҳил ба дарьёканор. *Низомӣ*

**САВР** *а.* ثور **1.** гови нар.

Ва навъи изофӣ гоҳ бувад, ки бар чизҳои мухталифулҳақоиқ уфтад монанди инсон ва савр.
*Насириддини Тӯсӣ*

**2.** *нуҷ.* номи бурҷи дуйӯм аз дувоздаҳ бурҷи осмон, ки ба тоҷикӣ Гӯсола меноманд; *ниг.* **минтақатулбуруҷ.**

Савр, ки буд гавҳари Парвинш бор,
Бори гуҳар кард ба пояш нисор. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ду гови боркаш буданд, ки Саври гардун бо қуввати эшон тоқати муқовамат надоштӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**САВРАТ** *а.* سورت тезӣ ва тундии ҳар чиз, шиддат; қувват ва зӯрӣ.

Ҳоли ғазбон баъд аз сукуни саврати ғазаб мушобаҳат (дорад) ... ба ҳоли маст. *Авфӣ*

Ҳар кадом чанд қадаҳе даркашиданд ва саврати шароб асар кард ва Хоразмшоҳро ҳозир карданд ва чандон ки бо ӯ сухан гуфтанд, ҷавоб надод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**САВСАН||СӮСАН** سوسن **1.** гулест пиёзбех, ки баргҳояш борику баланд буда, гулҳои рангоранги зебо дорад; **савсани азрақ** савсани кабуд, бунафшаранг; **савсани озод(а)** савсани сафед.

Чӣ расидаст ба лола зи рухат ҷуз ҳасрат,
Ҳасрат он аст, ки бар савсани озод расад. *Анварӣ*

Аз забони савсани озодаам омад ба гӯш,
К-андар ин дайри куҳан кори сабукборон хуш аст.
*Ҳофиз*

**2.** номи зане ҷодугар ва созанда дар Турони қадим.

Чу Савсан зи Афросиёб ин шунид,
Ба кирдори дарьё дилаш бардамид. *Фирдавсӣ*

◇ **аз савсан хирӣ (ё хайрӣ) (бар)дамидан** бадҳол ва баргаштабахт гардидан.

Хира гашта ба хомтадбирӣ,
Бардамида зи савсанаш хирӣ. *Низомӣ*

**САВТ** I *а.* صوت **1.** садо, овоз.

Ба ҳусни савт чу булбул муқайяди назмам,
Ба ҷурми ҳусн чу Юсуф асири зиндонӣ. *Рӯдакӣ*

Чу моҳӣ шавам ғарқи дарьёи жарф,
Забонро фурӯ бандам аз савту ҳарф. *Ҷомӣ*

**2.** оҳанги мусиқӣ.

Мутрибо, фармони мо бишнав, равон кун як-ду савт,
Чун зи ҳалқи шиша аз ҳар сӯ баромад қул-қуле.
*Камоли Хуҷандӣ*

Он қадар сар то ба по савти фироқаш хондаем,
Пой то сар, ҳамчу тори соз, фарьёдем мо. *Туғрал*

◇ **Савти Чоргоҳ** *мус.* яке аз оҳангҳои «Шашмақом»; **савти ҳазор** хониши булбул.

**САВТ** II *а.* سوط тозиёна.

**САВҒОТ||САВҚОТ** *т.* سوغات||سوقات тӯҳфаи сафар, раҳовард; тӯҳфа, ҳадья.

Гар насими саҳар аз зулфи ту бӯе орад,
Ҷон фишонем ба савғоти насими ту, на сим!
*Саъдӣ*

Султон аз омадани ӯ хушҳолиҳо намуд ва ҷашнҳо орост ва ба якдигар ҳадьяҳо ва савғотҳо доданд. *«Таърихи Фаришта»*

**САВӢ** *а.* سوى рост, ҳамвор, муставӣ; баробар.

Нӯҳ нӯҳ сад сол дар роҳи савӣ
Буд, ҳар рӯзеш тазкири наве. *Румӣ*

**САВҚ** *а.* سوق рондан, рониш.

Аз рафтани халқ ҷавқ дар ҷавқ
Шуд соҳати дашт арсаи савқ. *Шоҳин*

**САВҚОТ** *т.* سوقات *ниг.* **савғот.**

**САГ** سگ ҳайвони аҳлии маълум, калб; **саги сайд** саги шикорӣ.

Натобад саги сайд рӯй аз паланг,
Зи рӯбаҳ рамад шери нодидаҷанг. *Саъдӣ*

Ба хуни дидаву дил кардаам сайди саги кӯяш,
Саги сайдам дар ин саҳро, шикоре кардаам пайдо.
*Фузулӣ*

◇ **(ин) саги аблақ** шабу рӯз, гардиши рӯзгор, рӯзгор, дуньё.

Натарсӣ з-ин саги аблақ, ки даррандаст пеши ту,
Басе шерони дандонхой пай кардаст дандонаш.
*Хоқонӣ*

**саги остон** *киноя аз* хизматгори содиқ; мухлис, вафодор.

Эй ман саги остони Ҷомӣ,
Хоки дари Хисраву Низомӣ. *Ҳилолӣ*

**саги ҳарзамараз** *киноя аз* касе, ки аз дунболи кори беҳуда ва ношуданӣ меравад.

Орзу чанд ба ҳар сӯй кашонад моро,
Ин саги ҳарзамараз чанд давонад моро? *Соиб*

**САГДИЛ** سگدل *киноя аз* сахтдил, бераҳм, озордиҳанда.

Ҳама кас ошиқи дуньёву мо фориғ зи ғам, иро
Ғами маъшуқи сагдил ҳаст бар ушшоқи сагҷонаш
*Хоқонӣ.*

Гар озарм хоҳем аз ин сагдилон,
Нахонандамон оқилон оқилон. *Низомӣ*

**САГДИЛӢ** سگدلی *киноя аз* сахтдилӣ, озордиҳандагӣ; бадфеълӣ.

Бо ҳама сагдилӣ шикори мананд,
Гӯсфандони марғзори мананд. *Низомӣ*

**САГЗАН** سگزن тири майда, ки пайконаш бисьёр борик ва тез аст.

Бас дӯхта сагзанат чу сӯзан
Дар заҳра ҷигар мубаттаронро. *Хоқонӣ*

**САГЗИСТОН||СИГЗИСТОН** سگزستان номи қадими Систон.

**САГЗӢ||СИГЗӢ||САКЗӢ** سگزی||سکزی **1.** мансуб ба Сагзистон; **2.** мансуб ба сакҳо (қавми қадими ҳиндуевропагӣ); **3.** сокини Систони қадим; **4.** лақаби Рустами Достон; **5.** лаҳҷаи систониён, ки яке аз забонҳои қадими эронист.

... Ҳамоно, ки он сагзии ҷангҷӯ,
Ки ҷандон ҳаме баршумурдӣ ту з-ӯ... *Фирдавсӣ*

**САГМАГАС** سگمگس хармагас.

Сагмагасро агар кунӣ мақлуб,
Қалби ӯ ғайри сагмагас нашавад. *Ҷомӣ*

**САГСОР** سگسار **1.** сагмонанд; **2.** *маҷ.* ҳарис; ҳариси дуньёву мол.

Даруни ту чу яке душман аст пинҳонӣ,
Ба ҷуз ҷафо набувад ҳеҷ дафъи он сагсор.
*Шамси Табрезӣ*

**3.** одами сагсар, мувофиқи афсона, одаме, ки сараш чун сари саг будааст.

Меҳроҷ — подшоҳи ... Ҳиндустон аз сагсорон таваллум намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САГӢ** سگی амали саг ҳамчун газидан ва даридан бо дандон.

Тавон хард бо нокасон бадрагӣ,
Валекин наёяд зи мардум сагӣ. *Саъдӣ*

**САГҶОН** سگجان сахтҷон, тоқатовар ба сахтиҳо.

Ҷони саг дорам ба сахтӣ, варна сагҷон будаме,
Аз фиғони зор чун саг ҳам фурӯ н-осудаме.
*Хоқонӣ*

**САГҶОНӢ** سگجانی ҷонсахтӣ.

Қасе, к-аз рӯи сагҷонӣ нишинад дар паси зону,
Ба зону пеши сагсорон нишастан нест сомонаш.
*Хоқонӣ*

**САД I** صد **1.** *шумораи миқдорӣ* адади 100 (۱۰۰); **2.** *маҷ.* адади бисьёри номаълум; хеле бисьёр, аз ҳад зиёд, (ҳамчун муболиға).

Гар май нахӯрӣ, таъна мазан мастонро,
Аз даст биҳил ту ҳилату дастонро,
Ту ғарра аз онӣ, ки нанӯшӣ маи ноб,
Сад кор кунӣ, ки май ғулом аст онро. *Хайём*

Аз бас зи нанги гулшани ҳастӣ гузаштаем,
Чун най гиреҳ шудаст ба сад ҷо фиғони мо.
*Бедил*

**сад дар** (*ё* **андар**) **сад** тамоман, сад фоиз, сар то сар.

Сад андар сад ин дашт ҷои ман аст,
Баланд осмонаш ҳавои ман аст. *Фирдавсӣ*

**САД II||САДД** *а.* سد **1.** бастан, гирифтани пеши чизе; **2.** он чӣ ду чизро аз ҳам ҷудо мекунад, монеа, банд, ҳоил, девор, девора.

Қалъа вайрон карду аз кофир ситад,
Баъд аз он барсохташ сад бурҷу сад. *Румӣ*

Яъҷуҷсон ба ҳар тарафе майл гар кунӣ,
Банданд пеши рӯи ту аз пушти даст сад. *Шоҳин*

**садди мусаддад** садди маҳкам, девори мустаҳками вайроннашаванда; монеаи устувор.

Эй сарваре, ки ҳазми ту тасдиди мулкро
Ҳангоми дафъи ҳодиса садди мусаддад аст.
*Анварӣ*

**садди роҳ** он чӣ пеши роҳро мегирад, монеаи роҳ.

Ба Эрон дарорем аввал сипоҳ,
Агар шоҳи Эрон шавад садди роҳ. *Ҳотифӣ*

Хасу хошок натвонад шудан бо барқ садди раҳ,
Сари худ меҳӯрад он кас, ки мегардад ипонгирам.
*Сайидо*

**3.** банди об, дорғот.

Ҷонд-Бибӣ тамоми шаб истода, кӯчику бузург ва марду зани қалъаро бо садди рахна боздошт.
*«Таърихи Фаришта»*

Бурҳоншоҳ Имодхонро назди роҷа Алихон фиристода дар боби садди он селоб машварат намуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**4.** *маҷ.* воситаи дафъ кардан; дафъ.

Ба мол садди фоқаи мӯҳтоҷон кунӣ.
*Аҳмади Дониш*

◇ **садди Бобулабвоб** (*ё* **Бобулбоб**) дарвозаи дарвозаҳо, «Дарвозаи баҳри Хазар», деворест, ки гӯё аз тарафи Искандари Мақдунӣ бино ёфтааст, Демир-қапу, шаҳри Дарбанди имрӯза.

Садди Бобулбоб ларзон шуд ба залзоли фано
Аз ниҳеби инчунин сад, к-ӯст фатҳулбоби фатҳ.
*Хоқонӣ*

**садди Искандар** (*ё* **Сикандар**) *ниг.* **садди Бобулабвоб.**

Зи ту дар оина наззора кардан,
Зи ман садди Сикандар пора кардан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чу Яъҷуҷ бар қалъа монданд даст,
Даромад ба садди Сикандар шикаст. *Сайидо*

**садди рамақ** миқдори каме аз хӯрок, ки фақат боиси барҳаёт мондани инсон мешавад, қути лоямут.

Ҳакимон дер-дер хӯранду обидон нимсер, зоҳидон садди рамақ ва ҷавонон — то табақ нагиранд ва пирон то арақ накунанд. *Саъдӣ*

**садди Сикандар** *ниг.* **садди Искандар; садди Яъҷуҷ** *ниг.* **садди Бобулабвоб.**

Туро садди Яъҷуҷи куфр аз зар аст,
На рӯин чу девори Искандар аст. *Саъдӣ*

**САДА I** صده гурӯҳи садкаса; дастаи садкаса.

[Наврӯз] баҳона меовард, ки дарди пой монеи вусули бандагист ва умарои садаи хеш ва мутааллиқонро ҳозир гардонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Амир Наврӯз... бо бисьёре аз умарои ҳазора ва сада ба Ҳиндустон омад. *«Таърихи Фаришта»*

**сарфарози сада** сардори сада, юзбошӣ.

Ба дастури он сарфарози сада
Қашид ашҳабе тез зону зада. *Ҳотифӣ*

**САДА** II سده яке аз ҷашнҳои эрониёни қадим, ки рӯзи даҳӯми баҳманмоҳ (29-30 январь) барпо мешудааст ва дар ин рӯз оташи бисьёр меафрӯхтаанд.

Яке ҷашн кард он шабу бода хард,
Сада номи он ҷашни фархунда кард,
Зи Ҳушанг монд ин сада ёдгор,
Басе бод чун ӯ дигар шаҳриёр. *Фирдавсӣ*
Ба наврӯзи Ҷамшеду ҷашни сада,
Ки нав гаштӣ оини оташкада ... *Низомӣ*

**САДАД** *а.* صدد ният, қасд, азм.

Абӯалӣ дар садади маъзарат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

[Ғозонхон] мааҳозо дар ҳеҷ коре таъҷил нафармояд, илло дар кори хайр ва ҳар он чӣ дар садади фавот бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**дар садади** *чизе* **шудан** (**ё гардидан, будан**) дар пай чизе шудан, хоҳиш доштан ба чизе.

Сухани худ бо ҷамъе, ки дар садади шунидан нестанд, зоеъ макун! *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мавлоно дар садади он шуд, ки мардумро аз Мирзо Бобур мутанаффир созад. *«Равзат-ус-сафо»*

Шуд фалак дар садади маъракаи носозӣ,
Қ-аз дили кӯдаки мо шавқи тамошо бархост. *Соиб*

**САДАМА**||**САДАМАТ**||**САДМА**||**САДМАТ** *а.* صدمه||صدمت **1.** як бор ба ҳам задани ду чиз, зарб, зарба, латма.

Ба садамаи даст амома аз сар ҷудо шуд. *Авфӣ*

Дарҳам афгандашон ба садмаи теғ,
Қафи ӯ бод буд, эшон меғ. *Низомӣ*

Дарахт ҳамчунон ки дар рӯзи боди шадид биларзад, ... ба садамат ва ҷунбиши сахт гирифтор буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* савлат, ҳайбат; ҳамла ва ҳуҷум.

Лашкари Хоразм бо вуҷуди касрат дар бидояти ҳол аз садамати сипоҳи султони соҳибқирон фирор намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун савлату садамати роёти ҳумоюн мушоҳада карданд, рӯи бахти эшон тира ва чашми умеди онҳо хира гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Фирӯзрой тоби садамаи рустамӣ наёварда худро ба кӯҳистон ... кашид. *«Таърихи Феришта»*

**3.** *маҷ.* таъсири сахт; осеб, зарар.

Бистараш кардам зи барги настаран,
Кардам ӯро эмин аз садма(и) фитан. *Румӣ*

Бозандаро ... гӯшае, ки аз садамати замҳарир маҳфуз монад, муяссар намешуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Агар ҳама фӯлод бувад, ба садамати оташ ночиз шавад. *Аҳмади Дониш*

**садамати шаст** лат додани қуллоби моҳигирӣ дар вақти гирифтани моҳӣ аз тарафи моҳигир.

Моҳие дидаӣ, ки садмати шаст,
Нарасонад ба коми ӯ озор. *Заҳири Форьёбӣ*

**САДАМОТ** *а.* صدمات *ҷ.* **садама**||**садамат**||**садма**||**садмат.**

Аҳолии Димишқ аз садамоти лашкари муғул мусташъир гаштанд. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САДАФ** *а.* صدف **1.** ҷилде, ки дар даруни он як навъ ҷонвари хурди баҳрӣ ҷой дорад; **2.** моддае, ки ба даруни садаф пайдо шуда батадриҷ ба гавҳар мубаддал мешавад.

Қосаи чашми ҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд, пурдур нашуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зари бисьёр чун меҳраш ба каф буд,
Аз ин гавҳар вале холӣ садаф буд. *Ҳозиқ*

**САДАФВОР** صدفوار монанди садаф.

Шавад паланг кашафвор дар миёни ҳаҷар,
Равад наҳанг садафвор дар миёни миёҳ. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**САДАФГУН** صدف گون садафранг; **садафгун соғар** пиёлаи сафеди садафмонанд.

Бас зари рухсорагон дарьёкашони симкаш
Бар садафгун соғари гавҳарфишон афшондаанд. *Хоқонӣ*

**САДАФОСО** صدف‌آسا садафмонанд, мисли садаф.

Садафосо зи дарьёи табақ тушбера берун шуд,
Ки чанголи ҳарифон бурд гавҳарҳои ғалтонро. *Савдо*

**САДАҚА** *а.* صدقه пул ва чизе, ки ба фақирон ва бенавоён чун хайрот дода мешавад.

Агар хурмо ёфтӣ, онҳоро бифурӯхтӣ ва садақа додӣ. *Аттор*

Мисли ту хизматгори вафодор, ки барои шукронаи саломати соҳибкораш ватанашро фурӯхта садақаву нисор кунад, ҳаргиз мавҷуд намешавад. *Садри Зиё*

**САДАҚОТ** *а.* صدقات *ҷ.* **садақа.**

Ва мардуми зиёнрасидаро тафаккуди аҳвол камобеш бикунад, ки аз аъзами садақот ва аҷалли ҳасанот аст. *Аҳмади Дониш*

**САДБАРГ** صدبرگ гули сербарги хушбӯ.

Ҳазорон сифат гул дамида зи санг,
Зи садбаргу дурӯю аз ҳафтранг. *Асадӣ*

**САДГЕС** سدگیس *ниг.* **садкес.**

**САДД** *а.* سد *ниг.* **сад** II.

**САДИД** *а.* سدید устувор; рост ва дуруст; маҳкамирода.

Марди садид ва дабири неку некӯхат ба Ҳиндустон хоҷаро хидматҳо карда буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Марде садид буд ва мардумонро панд додӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САДИҚ** *а.* صدیق одами меҳрубон, вафодор, дӯсти самимӣ.

Ҳар чӣ бар худ написанданд, бар садиқ написанданд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**САДКЕС**||**САДГЕС** سدکیس||سدگیس қавси қузаҳ, тиру камон, рангинкамоне, ки дар вақти борону офтоб дар осмон пайдо мешавад.

Меғ монандаи пунбасту варо бод над(д)оф,
Ҳаст садкес дарӯна, ки бад-ӯ пунба зананд. *Абулмуайяди Балхӣ*

**САДМА**||**САДМАТ** *а.* صدمه||صدمت *ниг.* **садама.**

**САДО** *а.* صدا **1.** савт, овоз.

Як савт бар ду гуна ҳамеоядат ба гӯш,
Гоҳе нидо ҳаме ниҳияш ному гаҳ садо. *Ҷомӣ*

Мешавад охир сари бемағз помоли ҳаво,
Ин садо дар гӯши мап аз табли султонӣ бувад. *Сайидо*

**садои мақдам** шарфаи по.

Шабе, ки дар сарам он сабзпӯш меояд,
Садои мақдами Хизрам ба гӯш меояд. *Сайидо*

**садо кардан** овоз баровардан; дам задан.

Чун садо кардӣ зи васл, эй ҳаҷр, хуни ман марез,
Бе ҷамоли ӯ чӣ кор ояд ба сад ғам ҷон маро? *Ибни Ямин*

**2.** акси садо.

Ин ҷаҳон кӯҳ асту феъли мо нидо,
Сӯи мо ояд нидоҳоро садо. *Румӣ*

**садо печидан** танинандоз гардидан; акси садо пайдо шудан.

Маҳӯр, Соиб, фиреби фазл аз аммомаи зоҳид,
Ки дар гунбад зи бемағзӣ садо бисьёр мепечад. *Соиб*

◇ **садо фурӯхтан** *аз чизе* овозаи беҳуда пахн кардан; лофу гизоф гуфтан.

Зи Ҷам умрест ҳастӣ рахт баста,
Садо мафрӯш аз ҷоми шикаста. *Бедил*

**САДОД** *а.* سداد ростӣ ва дурустӣ дар кирдору гуфтор; адолат.

Ҷаҳон намонаду осори маъдалат монад,
Ба хайр кӯшу салоҳу садоду афву карам. *Саъдӣ*

*Дод аз ин аблаҳони гумраҳ, дод!*
Мунҳариф аз тариқи ақлу садод. *Ҷомӣ*

Дар ин давр авзоъи ҷаҳониён бар салоҳу садод аст. *«Таърихи Фаришта»*

**садоду салоҳ** росткорӣ ва некӯкорӣ.

Гарат ҳавост, ки ҳосил кунӣ зи даҳр фалоҳ,
Қадам бирун манеҳ аз ҷодаи садоду салоҳ. *Бедил*

**САДОРАТ** *а.* صدارت **1.** болонишинӣ; риёсат, риёсати маҷлис ва ғ.

Имрӯз ҷои ҳар кас пайдо шавад зи хубон,
К-он моҳи маҷлисафрӯз андар садорат омад. *Ҳофиз*

**2.** *таър.* вазорат, сарвазирӣ.

Чанд сол ба мансаби садорат ва устодии Абӯтуроб Мирзо мансуб буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САДОҚ||СИДОҚ** *а.* صداق кобин, маҳри зан.

Мӯътазид садоқи арӯсро ба тамоми камол таслим намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он зан тамоми моли ӯро ба ивази садоқ мутасарриф мешуд ва ба он ҷиҳат моли бисьёре ҷамъ карда буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**САДОҚАТ** *а.* صداقت дӯстии самимӣ, дӯстӣ ва ростӣ.

Мабодо... русуми садоқат фурӯ гузорад. *Авфӣ*

Аммо анвое, ки дар таҳти ҷинси адолат аст, ҳам дувоздаҳ аст, — аввал садоқат... *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**САДПОРА** صدپاره *ниг.* **садчок.**

**САДР** *а.* صدر **1.** сина.

Садру заҳри Ҳусайнро ба сумми аспон музмаҳил гардон! *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷумла оламро нишон дода ба сабр,
З-он ки сабр омад чароғу нури садр. *Румӣ*

**2.** аввал, оғоз, аввали чизе.

Дар он ҷо ба сабабе, ки дар садри китоб мастур аст, дар ин таълиф шурӯъ пайваст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**3.** нишастгоҳи боло, пешгоҳ.

Дасти ӯро бибӯсид ва ӯро дар садри маҷлис биншонд. *Авфӣ*

Нӯфал ба ҳазор эҳтимомаш
Биншонд ба садри эҳтиромаш. *Ҷомӣ*

Магзин дари дунон, чу бувад садри қаноат,
Мангар маҳи Нахшаб, чу бувад моҳи ҷаҳонтоб. *Хоқонӣ*

**садри бор** пешгоҳи сарой, пешгоҳи қаср.

Дар хидмати ту омада махдумпешагон,
Баста ба садри бори ту чун бандагон камар. *Сӯзанӣ*

**садри мастаба** ҷои фахрӣ дар майхона.

Аз ҷоҳи ишқу давлати риндони покбоз
Пайваста садри мастабаҳо буд масканам. *Ҳофиз*

Гадои ишқи ту гирад ба садри мастаба ҷо,
Чӣ ҷои маснади Ҷамшеду тахти Парвез аст. *Ҷомӣ*

**4.** *маҷ.* миёна; марказ.

Баъд аз чанд гоҳ Дил дар садри мамлакат қарор гирифт ва оламро ба доду адл ободон сохт. *Яҳьёи Себак*

**5.** болонишин, раис, сардор, пешво; вазир; сарвазир.

Муқтадои ҳикмату садри заман, к-аз бади ӯ
Гар заминро чашм будӣ, бар заман бигристӣ. *Хоқонӣ*

Фарроши остони дари ӯ ба остин
Садрони боамомаву шоҳони бокамар. *Бадри Ҷочӣ*

**садри судур** бузурги бузургон, вазири вазирон; раиси раисон; раиси девон.

Хоҷаи хоҷагону садри судур
Бар бадандеши мамлакат мансур. *Саноӣ*

**садри хазина** сардори хазина, хазиначӣ.

Охир Ҳусн садри хазинаро пеш хонд, то он сурати аз санг тарошидаро пеши назар оварад. *Яҳьёи Себак*

**6.** *таър.* олитарин унвони илмӣ дар Бухорои асрҳои охир, ки пас аз ӯроқ ва судур меояд.

Истизҳори Абдулазизхоҷаи мазкур ба Мулло Бурҳониддини садр—раиси Бухоро буд, ки аз қазо маъзул гашт. *Садри Зиё*

**САДРАНГ** صدرنگ гуногунранг, рангоранг.

Ҷомаи садранг аз хумми сафо
Содаву якранг гаштӣ чун зиё. *Румӣ*

**САДРНИШИН** صدرنشين **1.** пешгоҳнишин, болонишин; **2.** раис, сардор.

Гар ба девони ғазал садрнишинам, чӣ аҷаб,
Солҳо бандагии соҳиби девон кардам. *Ҳофиз*

Оре, каннос агар садрнишини суффаи ҳаммом шавад, онро роҳати азим донад. *Аҳмади Дониш*

**САДТӮ** صدتو садқабат, серқабат, қабат-қабат.

Набинӣ, ки дар маъраэи теғу тир
Бипӯшанд хафтони садтӯ ҳарир. *Саъдӣ*

**САДЧОК** صدچاک сахт чок-чок; реш-реш.

Гашт дил садпораву баҳри тамошои рухат
Кард ҳар сӯ сар бурун аз синаи садчоки мо.
*Фузулӣ*

**САЁДАТ** *а.* سیادت *ниг.* **сиёдат.**

**САЗИДАН** سزیدن сазовор будан, лоиқ будан, шоистан, муносиб будан.

Шудам бо нозанини хеш ҳамроз,
Сазад акнун, ки бар гардун кунам ноз. *Ҷомӣ*

Қасеро месазад бар чархи миноӣ тараф гаштан,
Ки чун ратли гарон бар сар кашад санги маломатро. *Соиб*

**САЗО** سزا **1.** сазовор, муносиб, мувофиқ, лоиқ, шоён.

Замини кӯҳистон варо дод шоҳ,
Ки буд ӯ сазои бузургиву гоҳ. *Фирдавсӣ*

Сикандар бифармуд, к-орад шитоб,
Сазои набишта нависад ҷавоб. *Низомӣ*

**2.** ҷазо, мукофот, подоши бадӣ ва ё некӣ.

Ҳоли дил медонад он шӯху тағофул мекунад,
Ин сазои он, ки сирри ишқро изҳор кард.
*Ҳилолӣ*

Ва ин сазои он ки ноаҳлро дар умури манзилӣ ва маошии худ мадхал диҳад. *Аҳмади Дониш*

**сазо додан** ҷазо додан.

Баъд аз он ки сухани арзгӯён ба пояи баланд расид, чора он аст, ки суханчинро чунон сазо диҳад, ки дигарон панд гиранд. *«Нигори дониш»*

**сазо ёфтан** ҷазо дидан, ба танбеҳу ҷазо гирифтор шудан.

Ар худ сар'аз ин сухан битобӣ,
Бешубҳа сазои хеш ёбӣ. *Шоҳин*

**САЗОВОР** سزاوار лоиқ ва шоён, шоиста; муносиб.

Андоми шумо-бар ба лагад хурд бисоям,
Зеро ки шуморо ба ҷуз ин нест сазовор.
*Манучеҳрӣ*

Набудам гар сазовори висолат,
Чаро оташ ба ҷонам зад хаёлат? *Ҳозиқ*

**САИД** *а.* سعید хушбахт, некбахт, хуштолеъ, бахтёр; *муқобили* **шақӣ** 1.

Ба таърихи фаррух миёни ду ид,
Ба даври ҳумоюну соли саид. *Саъдӣ*

Агар аъмоли ҳасанааш ғолиб бошад, — саид аст.
*Аҳмади Дониш*

**САИДТОЛЕЪ** *а.* سعیدطالع хуштолеъ, некбахт.

Хуҷастаталъату фирӯзбахту фаррухфол,
Саидтолеу масъудрою саъдлиқо. *Убайди Зоконӣ*

**САИР** *а.* سعیر **1.** оташи шӯълавар.

Гарм гӯяд, сард гӯяд, — хуш бигир,
То зи сарду гарм биҷ(а)ҳӣ в-аз саир. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* дӯзах.

Афви ту гаҳи меҳри ту обе зи биҳишт аст,
Хашми ту гаҳи кина азобе зи саир аст. *Муиззӣ*

**САЙД** *а.* صید **1.** шикор кардан.

Рӯзе аз паи нахҷире дар сайд асп давонид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** он чӣ онро шикор мекунанд, ҷонвари шикоршаванда.

Мухолифони ту сад бор дом густарданд,
Шуданд сайди ту дар доми хештан ҳар бор.
*Муиззӣ*

Фитод аз захми он бар синааш чок,
Чу сайди захмнок афтод бар хок. *Ҷомӣ*

Тиру камон гирифтаӣ, сӯи шикор меравӣ,
Сайди туанд оламе, баҳри чи кор меравӣ? *Ҳилолӣ*

**сайди мухтасар** (*ё* **муҳаққар, забун**) шикори ночиз, шикори ҳеҷмаярз.

Ба тоҷи ҳудҳудам аз раҳ мабар, ки бози сафед
Чу боша дар паи ҳар сайди мухтасар наравад.
*Ҳофиз*

Гуфтамаш: Аз худ Фузулиро маяфкан дур, гуфт:
Нест ин сайди муҳаққар қобили фитроки ӯ.
*Фузулӣ*

Ғурури ман намесозад ба ҳар сайди забун, Соиб,
Ба гирди доми худ гардондаам сад бор Анқоро.
*Соиб*

**сайди ҳарам** ҷонваре, ки шикор кардан ва куштани он ҳаром аст.

Ё раб, магираш, арчи дили чун кабӯтарам
Афканду кушту иззати сайди ҳарам надошт.
*Ҳофиз*

**сайд гирифтан** шикор кардан.

Сайёде... ба сайд гирифтан берун омада буд.
*Авфӣ*

◇ **сайд кардан** ба даст даровардан.

Ба хулқу лутф тавон кард сайди аҳли назар,
Ба банду дом нагиранд мурғи доноро. *Ҳофиз*

**сайди дасти хеш хӯрдан** бо маҳсули заҳмати худ зистан.

Дар ҳунар фарзанди бозӣ, на кабӯтарбаччаӣ,
Сайди дасти хеш хӯр, тӯъм аз даҳони кас махӯр!
*Хоқонӣ*

**САЙДАФГАН||САЙДАФКАН** صیدافگن||صیدافکن шикорӣ, шикоркунанда, сайёди моҳир.

Дар он дашт аз садои таблаки боз
Ҳама мурғони сайдафган ба парвоз.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Гашта мардум ҳар яке имрӯз сайди чобуке,
Чобуки сайдафгани мардумшикори ман куҷост?
*Ҳилолӣ*

**САЙДВОР** صیدوار монанди сайд, ба сифати шикор.

Ба фитроки худ сайдворам бибанд,
В-аз он ҳалқа гардон маро сарбаланд. *Ҷомӣ*

**САЙДГОҲ||САЙДГАҲ** صیدگاه||صیدگه шикоргоҳ, нахҷиргоҳ, ҷои шикор, майдони шикор.

Ташна суи сайдгаҳаш омаданд,
Дом надида ба таҳаш омаданд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Маёвар ба ин сайдгаҳ турктоз,
Ба мурғобиёнам маяндоз боз. *Ҳотифӣ*

**САЙДОЗМУД** صیدآزمود шикорчии таҷрибадида.

Ба рои ҷаҳондидагон кор кун,
Ки сайдозмуд аст гурги куҳун. *Саъдӣ*

**САЙЁД** *а.* صیاد шикорчӣ, сайдкунанда.

Гар ҷаври шикам набудӣ, ҳеҷ мурғе дар доми сайд наяфтодӣ, балки сайёд худ дом наниходӣ.
*Саъдӣ*

Қаманди зулфи ӯ сайди диламро мекашад ҳар сӯ,
Бале, сайёд моҳиро ба зарби шаст мегирад.
*Ибни Ямин*

**САЙЁЛ** *а.* سیال равон (дар бораи моеот).

Дар оби фушурда оташи сайёл аст,
Дар дурҷи булӯр лаъли кон аст равон. *Хайём*

**САЙЁР** *а.* سیار бисьёр гардишкунанда, сафаркунанда; ҳаракаткунанда.

Муқимони сайёру мардони роҳ,
Гадоёни омию хосони шоҳ. *Хоҷу*

То сипеҳри кабуд сайёр аст,
Сина оинадори зангор аст. *Соиб*

**кавкаби сайёр** ситораи ҳаракаткунанда.

Қуббаи боргоҳи айвонаш
Бартар аз ҳафт кавкаби сайёр. *Убайди Зоконӣ*

**САЙЁРА** *а.* سیاره *муаннаси* **сайёр**; *нуҷ.* ҳар як аз ҳафт ситорае, ки мувофиқи тасаввури ситорашиносони қадим гирди Замин чарх мезадаанд: Қамар (Моҳ), Уторид (Тир), Зӯҳра (Ноҳид), Шамс (Офтоб), Миррих (Баҳром), Муштарӣ (Бирҷис), Зуҳал (Кайвон); *муқ.* **собита.**

Чу сайёраи Муштарӣ сарбаланд,
Назарҳои ӯ як ба як судманд. *Низомӣ*

То ки шуд махдуми ман дар лашкари ман паҳлавон,
Чарх лашкаргаҳ шуду сайёрагон лашкар маро.
*Муиззӣ*

**САЙЁФ** *а.* سیاف **1.** шамшерзан.

Теғи кӯҳ, ки аз сабза занг ёфта буд, сайёфи баҳор онро ба сайқали барқ тасқил менамуд.
*Восифӣ*

**2.** *таър.* ҷаллод.

Нонраи ғазаби малик муштаил шуда сайёфро талабид ва ба куштани ӯ [ғулом] мисол дод.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун рухсати куштани Абдулмалик ҳосил кард, вайро ба сайёф супурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЙЁҲ** *а.* سیاح бисьёр саёҳаткунанда; ҷаҳонгард, мусофир.

Абулфайзхоҷа ... марди қаландармашраби сайёҳи ҷаҳондида буд. *Садри Зиё*

**САЙЁҲДӮСТ** سیاح‌دوست мусофирдӯст.

Ғарибошно бошу сайёҳдӯст,
Ки сайёҳ ҷаллоби номи никӯст. *Саъдӣ*

**САЙИА** *а.* سیئه **1.** *муаннаси* **сайй.**

Аз ҳаёт таматтӯъе ноёфта ба ҷазои аъмоли сайиаи хеш гирифторояд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

Ва агар ... марди қавибуньёд мубошири аъмоли сайиа шавад аз тохту тороҷ, онро мунтаҳои маром ... надонад. (2) *Аҳмади Дониш*

**2.** бадӣ, кори бад.

**САЙИБ||САЙИБА** *а.* ثیب||ثیبه зани шавҳардида, бева.

**САЙИД** *а.* سید **1.** бузург, сарвар, сардор, пешво.

Гарчи обо-ш сайидон буданд,
Ӯ ба ҳар фазл сайиди обост. *Фаррухӣ*

Намонад ба исьён касе дар гарав,
Ки дорад чунин сайиде пешрав. *Саъдӣ*

**сайиди омирӣ** а) сардори қабилаи банӣ-Омир; б) *киноя аз* падари Маҷнун.

Чун меҳтари Наҷд ин сухан гуфт,
З-ӯ сайиди омирӣ барошуфт. *Шоҳин*

**2.** лақаби авлоди Муҳаммади пайғамбар.

**САЙИДА||САЙИДАТ** *а.* سیده||سیدة бону, хотун; **сайидатӣ** сайидаи ман, бонуи ман.

**САЙИН** *а.* صین мустаҳкам, маҳкам, устувор.

Чун маъмане ҳасин ва қалъае сайин надоштанд, ноком ва ночор тан ба хорӣ дармедоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**САЙИОТ** *а.* سیئات *ҷ.* **сайиа 2.**

Гар муяссар шавад, эй Ибни Ямин,
Сайиот аст дар он ҷо ҳасанот. *Ибни Ямин*

Тазвиҷ мукаффири сайиоти азим аст.
*Аҳмади Дониш*

**САЙЛ||СЕЛ** *а.* سیل ҷараёни оби борон, оби зиёде, ки ба сабаби боришҳои зиёди паёпай ва об шудани яххо бо шиддат ва суръат ҷорӣ мегардад.

Аз кӯҳ даромадӣ чу сайле,
Рафтӣ сӯви равзагоҳи Лайлӣ. *Низомӣ*

Андак-андак хайле шавад ва қатра-қатра сайле гардад. *Саъдӣ*

Ба Ҷӯбор рафтанд монанди сайл,
Ба вайронии хонаҳо карда майл. *Сайидо*

◇ **сели ашк** *киноя аз* гирьяи ниҳоят зиёд.

Гулгунсавор дар раҳи ишқи ту сели ашк
Даррехтанду рӯи заминро фурӯ гирифт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**сели гирья** тӯфони ашк, ашки бисьёр.

Гаҳе аз барқ бар офоқ хандад,
Гаҳе бар хок сели гирья бандад. *Бедил*

**сайли дамодам** *киноя аз* оби дида, ашки ҷорӣ.

Бедор шав, эй дида, ки эмин натавон буд
З-ин сайли дамодам, ки дар ин манзили хоб аст.
*Ҳофиз*

**сайли дамъи сокиб** *киноя аз* ашки резон.

Бар чеҳра далели шамъи сӯзон,
Бар дида зи сайли дамъи сокиб. *Анварӣ*

**сели мунҳадир** сели рӯ ба нишеб раванда.

Чун сели мунҳадир мутаваҷҷеҳи эшон шуда, ҳамаро аз ҷой бардошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЙЛБОР||СЕЛБОР** سیل‌بار боранда ва шорандаи сел, боранда чун сел.

Аз баҳри он ки мезанад обе бар оташам,
Миннатпазирам аз мижаи сайлбори хеш.
*Убайди Зоконӣ*

**САЙЛГОҲ||СЕЛГОҲ** سیل‌گاه селтоз, маҷрои сел, ҷараёнгоҳи сел.

Аз он сайлгоҳам чунон деҳ гузор,
Ки пул нашканад бар ман ин рӯдбор. *Низомӣ*

**САЙЛОБ||СЕЛОБ** سیل‌آب оби сел, оби тезу тунди борони сел.

Омадани сайлоб дар вилояти Систон чунон ки дар канораи хандақ ва ҳаволии шаҳр як найзаболо об мерафт. *«Таърихи Систон»*

Ба сӯи баҳр агар селоби ашкам раҳнамун гардад,
Ҳубобе гардаду гирдоб аз дарьё бурун афтад.
*Сайидо*

**САЙЛОБКАНД||СЕЛОБКАНД** سیلابکند селтоз, ҷое дар кӯҳ ва саҳро, ки сел онро канда ва ғор кардааст.

Чӣ гуна роҳе, — роҳе дарози нозуку азим,
Ҳама саросар сайлобканду хораву хор. *Баҳромӣ*

**САЙЛОВАРД||СЕЛОВАРД** سیل‌آورد чизе, ки сел бо худ меоварад.

Сайли ашкам бурд як шаб бар дараш, хандиду гуфт:
Пеши мо ин шахс обоварду селоварди кист?
*Камоли Хуҷандӣ*

**САЙЛОН** *а.* سیلان *ниг.* **саялон.**

**САЙЛРАФТОР||СЕЛРАФТОР** سیل‌رفتار тезрафтор (сифати асп).

Яке сайлрафтори ҳомуннаворд,
Ки бод аз пояш бозмондӣ чу гард. *Саъдӣ*

**САЙР** *а.* سیر **1.** гашт, ҳаракат.

Чу сайри кавокиб бад-ин гуна дидам,
Бирондам наҷиб аз мақоми масоиб. *Манучеҳрӣ*

Билҷумла соатан-фасоатан суръати сайри киштии мо тезтар мешавад. *Аҳмади Дониш*

**2.** сафар, саёҳат; гардиш, тамошо.

Ба ҳар кишваре сайр кардам басе,
Ба ҷуз соя ҳамраҳ надидам касе. *Хоҷу*

Пеши фикри мо сухан сайри гулистон кардан аст,
Лафзро аз ранги маънӣ гул ба домон кардан аст.
*Шавкат*

Ва агарчи дар вилояти худ сайру тафарруҷ мекунад, ҳифз ва ҳаросати нафсро чунон муроот кунад, ки дар вилояти душман. *Аҳмади Дониш*

**сайру сафар** сафар ва гардиш.

Муфлисонро дар ин ҷунунбозор
Ғайри сайру сафар набошад кор. *Бедил*

**сайру сафо** гардиш ва тамошо, тафарруҷ.

Руқъаи хати шарифро зиёрат кардам, маро ба сайру сафо даъват фармуда будед. *«Оини нигориш»*

**сайру сулук** сайру саёҳат ва сафар.

Баъд аз сайру сулук дар билоди Туркистон аз мамолики Турон гузашта ва гӯшае ба даст оварда дар он ҷо рахти иқомат андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЙРА** سیره паррандае аз ҷинси гунҷишк буда, монанди ҷур (ҷул) ва булбул хушовоз аст.

Аз ӯ ҳам сайраро хун рехта боз,
Ки бо шоҳин шуда дар сайд анбоз. *Бадрӣ*

**САЙРАФ** *а.* صیرف сарроф, заршинос.

Гавҳари ҳаёт таслими сайрафи қазову қадар намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЙРАФӢ** *а.* صیرفی касе, ки пули сараро аз носара ҷудо мекунад, заршинос, касе, ки касбу кораш додугирифти пул ва ё иваз кардани пул бо пул аст, сарроф.

Ин дурри макнунро ғаввоси фикрат аз қаъри табиат ба соҳили баён расонид ва сайрафии андеша онро ба мисқаби фикрат суфта дар силки таҳрир кашида ... *Восифӣ*

Эй сайрафӣ, ки бар маҳаки имтиҳон занад
Раъи мунири ту зари хуршедро иёр. *Шоҳин*

**САЙРГОҲ** سیرگاه ҷои сайру гашт, гардишгоҳ, тафарруҷгоҳ.

Чунон рангини ороишпаноҳ аст,
К-аз он хулди барин як сайргоҳ аст. *Нозим*

**САЙРОН||САЯРОН** *а.* سیران **1.** сайр, гашт; рафтан.

Чунки нагзорад саг он бонги сақам,
Ман маҳам, сайрони худро кай ҳилам? *Румӣ*

**2.** ҷои сайр, сайргоҳ.

Чӣ ҷои ҳавову биҳишту фалак,
Ки гулзори васл аст сайрони мо. *Шамси Табрезӣ*

**САЙФ** I *а.* سیف шамшер.

Қотеъ аз баҳри душман аст ин сайф,
Ту кушӣ дӯст, — ҳайф бошад, ҳайф! *Ҷомӣ*

**сайфи азрақ** шамшери бисьёр дурахшон, тобон; **сайфи шоҳир** шамшери оҳихта, шамшери аз ғилоф баркашида.

Сайфи шоҳир аз урьёнӣ машҳур шавад ва ҳилоли шуҳур аз лоғарӣ манзур. *«Оини нигориш»*

**САЙФ** II *а.* صیف тобистон.

Гаҳ баҳору сайф ҳамчун шаҳду шир,
Гаҳ сиёсатҳои барфу замҳарир. *Румӣ*

Дарeғу ҳайф, ки бигзашт рӯзгори шариф
Паи шумораи сайфу шито, баҳору хариф. *Шоҳин*

**САЙФУР** سیفور матои абрешимини нафис.

Ситода малик зери заррин дирафш,
Зи сайфур бар тан қабои бунафш. *Низомӣ*

Гар на сайфури шаб сиёҳ шудӣ,
Кай сазовори маҳди моҳ шудӣ. *Низомӣ*

**САЙФӢ** *а.* صیفی **1.** тобистонӣ.

Марде пайдо шуда, ки даъвии каромот мекунад ва дар сайф меваҳои шитавӣ ва дар шито меваҳои сайфӣ зоҳир месозад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** киште, ки дар баҳор ва аввали тобистон кошта ва дар тобистон ва аввали тирамоҳ ҳосилаш даравида мешавад.

Ҳар кӣ андеша кунад, ки ин анвоъ меваву риёҳин, ки баъзе харифисту баъзе рабеӣ, ва баъзе сайфию баъзе шитавӣ, чӣ гуна ҷамъ буда бошад?
*Носири Хисрав*

**иртифооти сайфӣ** ҳосилбардории тобистона (аз мева, ғалла ва ғ.).

Хироҷи вуҷӯҳулъайни баъзе мавозеъ чунон муқаррар шуда, ки ба вақти иртифооти сайфӣ бидиҳанд, монанди Бағдод ва ғайра.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САЙӢ** *а.* سیی **1.** бад; **2.** дурушт.

**САЙҚАЛ** *а.* صیقل **1.** зидониш, равонидани занг аз рӯи оина ва асбобҳои филизӣ.

Назар дар оинаи рӯи оламафрӯзаш
Мисоли сайқали оина мебарад зангор. *Саъдӣ*

То намонад ҷамол номанзур,
Баҳри оина сайқал аст зарур. *Бедил*

2. чило, чило додан.

Оханеро ки мўрьёна бихўрд,
Натавон бурд аз ў ба сайқал занг. *Саъдӣ*

Теғи кӯҳ, ки аз сабза занг ёфта буд, сайёфи баҳор онро ба сайқали барқ тасқил менамуд. *Восифӣ*

**сайқал додан** (*ё* **кардан, задан**) пок ва тоза кардан аз занг; соф кардан; ҷило додан.

Аз ишқ ҳавасро, ки зи дил рафъ намояд,
Сайқал кунад ин занг аз он оина зоил.
*Заҳири Форьёбӣ*

... Қудуроти оризии худро сафо ва сайқал диҳад.
*Аҳмади Дониш*

**САЙҚАЛИВОР** صیقلی‌وار мисли сайқалдиҳанда, монанди сайқалгар.

Сайқаливор сайқале мезан,
Бошад оинаат шавад равшан. *Ҷомӣ*

**САЙҚАЛӢ** *а.* صیقلی **1.** сайқалдиҳанда, косиб ва ҳунарманди сайқалдиҳанда.

Сайқалиён теғ, ки равшан кунанд,
Тезаш аз олоиши равған кунанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. сайқал додашуда, ҷилоёфта.

Зангҳои касифи кудуратро зидуда ва ҷирмҳои такаддурро мусаффо ва сайқалӣ фармудааст.
*«Оини нигориш»*

**САЙҲА||САЙҲАТ** *а.* صیحه‌||صیحت чеғ, бонг ва фарьёди даҳшатангез, наъра.

*Дар он субҳ сайҳан рӯзи маҳшар дар ин тоси* нилгун зоҳир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

... Ки дар он сайҳаи ғазалтӯфон
Маҳв шуд нақши одаму ҳайвон. *Бедил*

**сайҳа задан** (*ё* **кашидан**) бонги даҳшатангез ва воҳиманок баровардан.

Мезанад шайхи мо зи шӯру шағаб
Сайҳае субҳгоҳу ҳайҳае шаб. *Ҷомӣ*

Ба манзили аҷуза — модари духтар расиданд, сайҳае аз борхонаи ҷигар кашиданд. *Садри Зиё*

**САК(К)** صک *шакли арабишудаи* **чак.**

Бирҷис мӯҳр карду Уторид навишт сак,
Авзои ҳафт ахтару атвори нӯҳ сипеҳр. (1) *Шоҳин*

**САКАН** *а.* سکن ҷои сукунат, маскан; бошишгоҳ.

Обгиреро насозам ман сакан. *Румӣ*

**САКАНА||САКАНАТ** *а.* سکنه‌||سکنت **1.** оромӣ, сукунат, дар ҷое қарор ва ором гирифтан; **2.** сокинон, бошандагон.

**САКАНОТ** *а.* سکنات *ҷ.* **сакана||сақанат.**

Расми сукун аз сақаноташ барад,
Ҳар кӣ шавад базми бақоро надим. *Ҷомӣ*

**САКАРОТ** *а.* سکرات *ҷ.* **сакрат.**

Даст аз ҷон шуста дар сакарот афтод ва вадиати ҳаёт таслими қобизи арвоҳ намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**сакароти аҷал** ҷонканиҳо ва талоши аҷал, талвосаи ҳангоми марг.

*Гаштам ба назар масту нахуфтам таҳи пояш,*
Ҷон аз сакароти аҷалам хоби дигар дошт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**сакароти мавт** *ниг.* **сакароти аҷал.**

Он дам ки расад нафас ба охир,
Гардад сакароти мавт зоҳир. *Ҷомӣ*

**САКЗӢ** سکزی *ниг.* **сагзӣ.**

**САКИНА||САКИНАТ** *а.* سکینه‌||سکینت оромӣ, осудагӣ, ором.

Зиҳӣ саломи ту осоишу сакинаи рӯҳ,
Зиҳӣ каломи ту мифтоҳи ганҷҳои футӯҳ.
*«Равзат-ус-сафо»*

Аз як нигаҳ ҳазор сакинат зи синабар,
В-аз нозу фитна сад дили мардум кабобкун. *Васлӣ*

**САКИҶ** سکج ангури хушкшуда, мавиз.

Ҳамчу ангури обдор будӣ,
Нун шудӣ чун сакиҷ зи пирӣ хушк. *Лабибӣ*

**САКК** صک *ниг.* **сак(к).**

**САКОҲАН** سکاهن *ниг.* **сикоҳан.**

**САКР** *а.* سکر банд кардан ва бастани дар ва ғ.; банд ва сад; банди об.

Мутавосил сакрҳо баста ва дӯлобҳое аз ҷонибайн рӯзу шаб ба об гардон.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САКРАТ** *а.* سکرت беҳушӣ, аз худ рафтагӣ; мастӣ; **сакрати ҷавонӣ** *маҷ.* ғурури ҷавонӣ.

Абулҳориси Мансур аз сари сакрати ҷавонӣ ва ғафлати кӯдакӣ ва адами таҷриба тоифае фароҳам оварда рӯй ба Хуросон ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**САКРОН** *а.* سکران маст.

*Соқии ризвон, ки шаҳи ҷаннат аст,*
Масти ризои дили сакрони мост. *Шамси Табрезӣ*

**САКТА** *а.* سکته **1.** *тиб.* фалаҷи ногаҳонӣ дар натиҷаи резиши хун ба мағз ва ё баста шудани раги мағз.

Сакта, ки иборат аз ботил шудани ҳиссу ҳаракати ҷамеи аъзост, чун аз хун бошад, аломаташ пурии рагҳост, бо соири аломоти ғалабаи хун.
*«Тибби Юсуфӣ»*

2. *адш.* зиёдатӣ ва ё камии ҳарфе дар мисраъ, ки боиси аз вазн баромадани шеър мегардад.

Дуруштхӯӣ мапиндорияш, ки назди тааммул
Мубарҳан аст зи ҳар сактае равонии Савдо. *Савдо*

**САКУБО||СУКУБО** *ю.* سکوبا рӯҳонии олимартаба дар дини христианӣ, асқуф, епископ.

Навиштанд нома ба ҳар меҳтаре,
Сукубову битрики ҳар кишваре. *Фирдавсӣ*

**САЛ||СОЛ** *т.* سل‌||سال амад.

Баҳодурони гарданшукӯҳ ба қадами ҷуръат пеш рафта салҳо тартиб доданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛАБ** *а.* سلب **1.** навъе аз либоси ҷангӣ ҳамчун ҷавшан ва хафтон.

Ҳар хафта силоҳ ва асп ва салаби эшон боздидӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бо ҳирзи шеър аз тани хуршед таб рабуд,
Баҳромро тапонча ба рух зад, салаб рабуд. *Шоҳин*

2. пӯшок, либос; пӯшиш.

Чун кард ҳаво ғолиягун пираҳани хеш,
Гардад салаби кӯҳ ба кофур мутарро. *Муиззӣ*

В-арчи ки пӯшӣ салаби нокидон,
Ҷаҳли ту пӯшида нагардад бад-он. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САЛАВОТ** *а.* صلوات *ҷ.* **салот.**

Пас султон чун фаризаи фаҷр ба ҷамъият адо кунад, он гоҳ ба хилват дарояд, ба авроду азкор ва тасбеҳу салавоту тиловат мубодарат намояд. *Аҳмади Дониш*

**САЛАМ** *а.* سلم **1.** додани баҳои чизе пеш аз тайёр шудани он.

Доранд бар фалак зи ямину замири ӯ
Родию равшанӣ ба салам абру офтоб. *Муиззӣ*

**2.** байъона.

Аз барои суоли хосу ом
Надиҳад бе салам ҷавоби салом. *Саноӣ*

**САЛАСУЛБАВЛ** *а.* سلس‌البول *тиб.* нигоҳ дошта натавонистани бавл, чакмезак.

Қазоро пас аз чанд рӯз марази саласулбавл бар зоти султон торӣ гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**САЛАФ** I *а.* سلف пеш ва пешинагон, гузаштагон, падарон ва бобоён, аҷдод; *муқобили* **халаф** 1.

Чун салафро ҳиҷо тавонад кард
Халафе, к-ӯ надонад абҷадро. *Бадри Чочӣ*

Пас одат бояд кард ба хондани ... амсоли араб ва калимоти аҷам ва мутолааи кутуби салаф. *Низомии Арӯзӣ*

**САЛАФ** II *а.* صلف лофзанӣ, худписандӣ, бодигӣ.

Чанд тардоманию лофу салаф,
Шармсор аст одам аз ту халаф. *Саноӣ*

**САЛАФУТ** *а.* سلفوت олами гузаштагон, замони қадим, замони гузаштагон.

Кас чун ӯ кам шунид дар салафут,
Барзгар дар мазореи малакут. *Саноӣ*

**САЛБ** I *а.* سلب **1.** ҷудо кардани чизе аз чизе.

Зи қалб ин кимиёи дил макун салб,
Ки ҳаст он кимиёҳои дигар қалб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** рабудан; дуздидан, ғорат.

Ба Табрез расида ба наҳбу салб машғул шуданд ва анвои харобӣ ва бедод оғоз ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *фалс.* нафӣ, инкор; *муқобили* **эҷоб.**

Накде, ки қадар бахшад, чи қалбу чи роиҷ,
Лафзе, ки қазо ронад, чи салбу чи эҷоб. *Хоқонӣ*

**САЛБ** II *а.* صلب ба дор кашидан, ба дор задан.

Қудуз он суханро писандида дошт ва шабона элчиёнро салб кард ва бомдод аз роҳи зарурат дил бар ҷанг ниҳода савор шуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ҳукм кард, ки ҷиҳати салби Исо доре заданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛВАТ**||**СУЛВАТ** *а.* سلوت хурсандӣ, хушнудӣ, шодкомӣ; тасаллӣ, ором.

Салвати дил зи кадом аҳли вафо дорам ҷашм,
Ҷашми ҳиммат зи кадом аҳли назар боз кунам? *Хоқонӣ*

**САЛВО** I || **САЛВӢ** *а.* سلوی асал, ангубин, шаҳд; **салвою ман** асал ва тарангубин; *муқ.* **ман** III **(манну салво).**

Ҳил, то мараз кашанд зи хунҳои рӯзгор,
К-арзониёни лаззати салвою ман наянд. *Хоқонӣ*

**САЛВО** II *а.* سلوی бедона, вартишк.

**САЛВӢ** سلوی *ниг.* **салво** I.

**САЛИБ** *а.* صلیب **1.** доре, ки ба ақидаи дини исавӣ Исоро ба он овехтаанд; **2.** аломат ва рамзи дини исавӣ, ки пайравонаш онро муқаддас мешуморанд.

Санам андар балади куфр парастанду салиб,
Зулфу рӯи ту дар ислом салибу санаманд. *Саъдӣ*

**САЛИЛ** I *а.* سلیل **1.** баркашида; **2.** фарзанд, насл, **авлод.**

Сабуктагин аз бесомонии салили Сомонӣ ғайрат оварда. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛИЛ** II *а.* صلیل овоз ва садои ҷарангосӣ; овози бурриши теғ, шамшер ва ғ.

Шунаво карда гӯши ҷазри асам
Аз салилу сарири теғу қалам. *Саноӣ*

**САЛИМ** *а.* سلیم **1.** солим, сиҳҳат.

[Муғулҳо] перомуни лашкар деворе ва хандақе дигар ба ғоят амиқ ва баланд кашиданд, то лашкар дар миёна салим монад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** дуруст, бенуқсон, бекаму кост.

Хуш хилъатест фохиру он ҷомаи салим,
Ё раб, зи ҷашмзахму газандаш нигоҳ дор. *Низоми Албиса*

Чу дуздон зи ҳам бок доранду бим,
Равад дар миён корвони салим. *Саъдӣ*

**табъи салим** табъи равон; истеъдоди баланд.

Ҳофиз, ар симу зарат нест, бирав, шокир бош,
Чӣ беҳ аз давлати лутфи сухану табъи салим? *Ҳофиз*

Ҷомӣ аз хонақаҳ ба майкада рафт,
Ин бувад муқтазои табъи салим. *Ҷомӣ*

**салим аст** дуруст, маслаҳат аст, савобдид аст.

Туро бисьёр гуфтан гар салим аст,
Магӯ бисьёр, дашноме азим аст. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* софдил, содиқ, самимӣ.

Суханчин кунад тоза ҷанги қадим,
Ба хашм оварад некмарди салим. *Саъдӣ*

**4.** *маҷ.* соддадил; соддалавҳ; **гӯл.**

Эй салим, об зи сарчашма бибанд,
Ки чу пур шуд, натавон бастан ҷӯй! *Саъдӣ*

Кас накунад аз сухани нарм бим,
В-аз сухани сахт битарсад салим. *Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** *маҷ.* моргазида.

Ҳарфи дарвешон бидуздад марди дун,
То бихонад бар салиме з-он фусун. *Румӣ*

**САЛИМДИЛ** سلیم‌دل **1.** софдил; **2.** соддадил; гӯл.

Гуфтӣ: Ҷафо на кори ман аст, эй салимдил,
Ту худ зи модар аз паи ин кор зодаӣ. *Хоқонӣ*

Рӯбоҳ гуфт: Эй салимдил, пой дорӣ ва қуввати рафтор ҳаст, ба чӣ сабаб ин меҳнат ихтиёр кардаӣ? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САЛИМУЛФИТРА** || **САЛИМУЛФИТРАТ** *а.* سلیم‌الفطره || سلیم‌الفطرة покфитрат, некусиришт.

Аммо шоир бояд, ки салимулфитра, азимулфикра, саҳеҳуттабъ, ҷайидурравия, дақиқунназар **бошад.** *Низомии Арӯзӣ*

**САЛИМҚАЛБ** سلیم‌قلب салимдил, софдил; соддадил.

Хоҷа аз рӯи фиросат ҳар салимқалбро чун тимсоли оина равшан диди. *«Таърихи Сайидроқим»*

**САЛИС** *а.* سلیس равон ва ҳамвор (оид ба сухан).

Воизи Қошифӣ... он форсии муғлақро ба иборати форсии салис хонд. *«Таърихи Фаришта»*

**САЛИТА** *а.* سلیطه зани забондароз, зани ҷангара.

Салитае, ки чу теғи забон бирун орад,
Ҳазор сафшикани номдор бигрезад. *«Хористон»*

[Фозили доно] гуфт: Аз занони салита иҷтиноб лозим аст. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**САЛИҚА** *а.* سلیقه **1.** табиат, сиришт; **2.** тарз, услуб, тарзи ифода ва услуби баён.

Асир суханро донишмандона мегӯяд ва Анварӣ салиқаи сухан нектар риоят мекунад ва Хоқонӣ аз тумтуроқи лафз бар ҳама тафзил дорад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Амир Абдулаҳадхон... ба шоирӣ, ки салиқаи онро ҳаргиз надошт, муқайяд шуда. *Садри Зиё*

**САЛЛА** *а.* سله **1.** сабад, занбил.

Ногоҳ ходиме андаромад бо ду салла хурмо;
Маъмунро аҷаб омад ва шукр кард. *«Таърихи Табарӣ»*

Чаҳор моҳ бимондам ба ҳолате, ки аз он саъбтар набуд, ҳеҷ чиз аз дуньёвӣ бо ман набуд илло ду салла китоб. *Носири Хисрав*

**2.** дастор, амома.

Хизматгорон ҳам аксар ба ранги меҳмонон ҷомаву саллаи худҳоро гузошта гурехта буданд. *Садри Зиё*

**САЛЛОХ** *а.* سلاخ он кӣ гусфанд ва ғ. кушта пӯст меканад, қассоб.

Зи шавқи ишқи ту дар пӯст чун намегунҷад,
Ба ҷазба рафт насиме ба хонаи саллох. *Заҳири Форьёбӣ*

**САЛЛОХХОНА** سلاخ‌خانه кушишхона, ҷое, ки ҳайвонҳоро мекушанд; ✧ **ба пои худ ба саллоххона рафтан** (*ё* **омадан**) *киноя аз* дониста истода худро ба таҳлукаи марг андохтан.

Зинҳор... сурати воқеаро бо мирӣ duздон навишт, ки подшоҳ бо лашкар фардо бар сари шумо меояд, хабардору хушьёр бошед, ки ин хориҷӣ ба пои худ ба саллоххона меояд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Таманнои ҷигар созам баҳона,
Ба пои худ равам саллоххона. *Сайидо*

**САЛМАКӢ** سلمکی *мус.* номи оҳанге аз ҳавоҳои қадим.

То мутрибон зананд Лабиновову Ҳафтхон
Дар пардаи Ироқ сари зеру Салмакӣ. *Мизонӣ*

**САЛМО** *а.* سلمی **1.** номи зани хушрӯе дар араб; **2.** *маҷ.* маъшуқа.

Мушавваш аст дилам аз карашмаи салмо,
Чунон ки хотири Маҷнун зи турраи Лайло. *Рӯдакӣ*

Гар ба сарманзили салмо расӣ, эй боди сабо,
Чашм дорам, ки саломе бирасонӣ зи манаш. *Ҳофиз*

Кай бувад, ё раб, ки ҷо дар водии салмо кунам,
То тасалло дидаро дар хоки рӯҳафзо кунам. *Шоҳин*

**САЛО** *а.* صلا чеғ, нидо, фарьёд; чеғ задани мардум барои зиёфат ё иҷрои коре.

Зишт бувад сифла ба ҷои баланд,
Қосаи холиву салои баланд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Бе салои саҳарӣ мурғи чаман бедор аст,
Ҳоҷати бонг задан нест дили огаҳро. *Камоли Хуҷандӣ*

Зи кунҷи хонақаҳам дил гирифт, эй сӯфӣ,
Ба боми майкада зан баъд аз ин салои фалоҳ! *Шоҳин*

**сало гуфтан** (*ё* **кардан**) чеғ задан, даъват кардан.

В-аз он пас паҷунбид лашкар зи ҷой,
Ба рафтан сало гуфт заррин дирой. *Ҳотифӣ*

**сало (дар)додан** *ниг.* **сало гуфтан.**

Дари ишрат ба рӯи Миср бикшод,
Ба хони сур мардумро сало дод. *Ҳозиқ*

Мардуми Маранд даст ба ғорати хазоин дароз карданд ва хавонин низ салои тафриқа дардоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**сало задан** *ниг.* **сало гуфтан.**

Аз қадаҳ пири муғон имшаб салои бода зад,
Ҳамдаме ку, то ба майхорон барад пайғоми мо? *Мушфиқӣ*

Чашми маст аз ишораи абрӯ
Зад сало бар ҳазор дашт оҳу. *Бедил*

**сало кардан** *ниг.* **сало гуфтан; салои ом (дар)додан** ҳамаи мардумро даъват кардан; даъвати умумӣ кардан.

Шайх Низомуддин... дар Деҳлӣ тӯъман алвон тартиб намуда салои ом дардод. *«Таърихи Фаришта»*

Бар дида дари бало кушодӣ,
Бар фитна салои ом додӣ. *Файзӣ*

**САЛОБАТ** *а.* صلابت **1.** сахт шудан; сахтӣ, маҳкамӣ.

Ғолиб он заминро салобат бувад ё кӯҳҳо бисьёр бошад. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**2.** тезию тундӣ; савлату шиддат; қудрат ва ҳайбат.

[Писар] равон шуд, ... то бирасид бар канори обе, ки санг аз салобати ӯ бар санг ҳамеомад ва хурӯшаш ба фарсанг мерафт. *Саъдӣ*

Маҳобатест сари теғи обдорашро,
Ки аз салобати ӯ об мешавад фӯлод. *Убайди Зоконӣ*

Салобат ва маҳобат, ки аз дидори ноҳинҷори ӯ ёфтем, дар ӯрдуи салтанат надидем. *Аҳмади Дониш*

**САЛОИҚ** *а.* سلایق ҷ. **салиқа.**

Хоқонӣ... қасидае мегӯяд ва ташбиб ба моҳи нав мекунад, талаввуни табоеъ ва танаввӯи салоиқро мушоҳида бояд кард. (2) *«Хизонаи омира»*

**САЛОМ** *а.* سلام **1.** сулҳ, оштӣ, амну амон; осудахотирӣ; **2.** таҳийят, дуруд; таҳният, муборакбодӣ.

Шуд фаромӯш маро роҳи саломат зи ғамат,
Чӣ шавад, гар ба с а л о м а т дили ман шод кунӣ? *Анварӣ*

**саломи хушк** фақат салом дода, аҳволпурсӣ накарда гузаштан; **саломи чарб** саломи меҳрубонона, саломи тамаллуқомез.

Ба саломи чарб, эй ҷон, бинавоз ҷони моро,
Ба саломи хушк хуш кун дили нотавони моро. *Хоқонӣ*

**салом-ун-алайк** сулҳу амну амон ба ту! (иборaест, ки дар вақти вохӯрӣ бо ҳамдигар гуфта мешавад).

Салом-ун-алайк, эй ҷафопеша ёр,
Куҷоиву чун дорӣ аҳволи кор? *Анварӣ*

**салом гуфтан** (*ё* **задан**) дар вақти вохӯрӣ ба ҳамдигар дуруд гуфтан.

Нармак ӯро яке салом задам,
Кард зӣ ман нигаҳ ба чашмоғил. *Ҳаккок*

Хуш он мурғе, ки мсомад аз он боғ,
Кабӯтарро саломи боз мегуфт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**салом кардан** таҳийят ва дуруд гуфтан, салом додан; таҳният ва муборакбод гуфтан.

Ба подшоҳӣ бар вай салом карданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **ба салом омадан** ба ҳузури шахси расмӣ омадан.

Чун Абдуллоҳи Тоҳир ба ҳукумати Хуросон омад, дар Нишопур нузул фармуд, аъёну ашроф ба саломи вай омаданд. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**САЛОМАТ** *а.* سلامت 1. солим будан, сиҳат-саломат будан; солим, тандуруст.

Шуд ҳарам з-ин раҳ хато нагзорияш,
Ҳар куҷо бошад, саломат дорияш. *Ҷомӣ*

2. саломатӣ, тандурустӣ, офиятмандӣ; осудагӣ.

Ба дарьё-дар манофеъ бешумор аст,
Агар хоҳӣ саломат, бар канор аст. *Саъдӣ*

Ба ман нанмуд гар бахтам раҳи кӯи саломатро,
Зи ҷустуҷӯи худ пайдо кунам роҳи маломатро.
*Махфӣ*

**ба саломат** солим ва тандуруст.

Чун ба Бухоро расид, хотун кас фиристод ва гуфт: Чун ба саломат бозгаштӣ, он ғарав ба мо биден! *«Таърихи Наршахӣ»*

3. дурустӣ; ҳақиқат.

Ман гуноҳе накардаам... ва амир аз саломати ҳол маълум надорад. *Авфӣ*

4. беосеб, безарар.

Саломат кашам рахти худ бар канор,
В-аз ин беқарорем зояд қарор. *Ҷомӣ*

**САЛОМАТБАҲР** سلامت‌بهر офиятманд, солим, тандуруст.

Зи доно тан саломатбаҳр гардад,
Илоҷ аз дасти нодон заҳр гардад. *Низомӣ*

**САЛОМАТӢ** سلامتی тандурустӣ, сиҳатӣ, сиҳат-саломат будан.

Нузуроти бисьёре ба ҷаноби мумайиз медоданд, ки ба шукронаи саломатии ман ба мустаҳиққонаш расон. *Садри Зиё*

**САЛОМОНА** سلامانه ҳадья ва ё пешкаше, ки ба одами бузург дода мешавад.

Ҷалолуддин Муҳаммад Акбар... тамғоҷот ва роҳдорӣ ва саломона ва пешкаш ва саронаи тамомии мамолики маҳрусаро муоф дошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**САЛОСА** *а.* ثلاثه се; сегона, сенафарӣ.

Уламои салоса ҷавоб доданд, ки мулки Марвро ба мулозимони шумо мусаллам медорем, машрут бар он ки зараре аз лашкариён ба раоё нарасад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**салосаи ғассола** се пиёла шароб, ки вақти субҳ ва ё баъд аз таом барои ҳазм менӯшанд.

Соқӣ, ҳадиси сарву гулу лола меравад,
Ин баҳс бо салосаи ғассола меравад. *Ҳофиз*

Ман аз салосаи ғассола дидаам сирре,
Ки зоҳидон ба ҳазор арбаин намебинанд. *Котибӣ*

**САЛОСАТ** *а.* سلاست салисӣ, равонӣ (оид ба калом).

Девони вай [Заҳириддини Форьёбӣ] матбӯъ ва мақбул аст ба латофату салосати сухан. *Ҷомӣ*

**салосати алфоз** суханони дуруст ва саҳеҳ; калимаҳои пурра ва бенуқсон, равонии сухан, фасоҳати сухан.

Ашъори обдори он ҷаноб ба салосати алфоз ва диққати маонӣ машҳур аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛОСИЛ** *а.* سلاسل *ҷ.* **силсила.**

Силки назми ҳастӣ омад ошиқонро силсила,
Фаррух он соат, ки маҷнунон салосил бигсаланд. (1)
*Ҷомӣ*

Холи лабат ниҳода пайваста доғ бар ҷон,
Зулфат ба гардани дил андохта салосил. (1) *Восифӣ*

**салосилу ағлол** занҷирҳо ва завлонаҳо, занҷиру ғулҳо.

Тӯс Навзарро дар қайди салосилу ағлол кашид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**САЛОТ** *а.* صلات‖صلوة дуо; намоз.

Дар зиммати мулуки ҷаҳон дини тоатат
Воҷибтар аз адои сиёму салот бод! *Анварӣ*

**САЛОТАТ** *а.* سلاطت забондарозӣ.

Суқрот ихтиёри зане салита намуд, ки дар тамоми он билод ба салотат машҳур буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

[Зане, ки] дар сафоҳат беназир ва дар салотат бешабеҳ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛОТИН** *а* سلاطين *ҷ.* **султон.**

Абӯиброҳим Исмоил ибни Аҳмад ас-Сомонӣ аввалини салотини Сомониён аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷангу ҷидолу мухосама байни салотин аз адами қаноат мехезад. *Аҳмади Дониш*

**САЛОЯ** *а.* صلايه сангест паҳн ва суфта, ки бо он чизеро месоянд, реза ва хока мекунанд.

Гурзи ӯ миғфар чун санги салоя шиканад,
Дар сараш мағз чу хоиск, ки хоя шиканад.
*Манучеҳрӣ*

**САЛОҲ** *а.* صلاح 1. некӣ, некӯкорӣ.

Дигар аз ман макун уммеди салоҳ, эй посеҳ!
Бар ман охир зи насиҳат асаре дидӣ? — Не! *Савдо*

**салоҳу садод** некӯкорӣ ва росткорӣ.

Дар ин давр авзоъи ҷаҳониён бар салоҳу садод аст.
*«Таърихи Фаришта»*

2. хайрият, фоида, нафъ.

Бар он бош, то ҳар чӣ нийят кунӣ,
Назар дар салоҳи раийят кунӣ. *Саъдӣ*

Салоҳи кор куҷову мани хароб куҷо?
Бубин тафовути раҳ аз куҷост то ба куҷо! *Ҳофиз*

Салоҳи ман дар он аст, ки худро дигар бора ба диёри Ҳинд расонам. *Аҳмади Дониш*

**салоҳ дидан** маслиҳат дидан, росту дуруст ва нек донистан, дуруст ҳисоб кардан.

Лайлӣ чу шукӯҳ аз он ҷавон дид,
Озурдани тан салоҳи ҷон дид. *Шоҳин*

**салоҳ пазируфтан** дуруст шудан.

Мутакаллимро то касе айб нагирад, суханаш салоҳ напазирад. *Саъдӣ*

**салоҳ ҷустан** некӣ хостан, *хайрхоҳӣ кардан; маслиҳати* хуб додан.

Ҳон, маслиҳатест, бо ту гӯям,
Фарзанди туро салоҳ ҷӯям. *Шоҳин*

**САЛОҲИФ** *а.* سلاحف *ҷ.* **сулаҳфот.**

Саманзор гашта диёри салоҳиф,
Чаманзор гашта виҷори саолиб. *Манучеҳрӣ*

**САЛОҲИЯТ** *а.* صلاحيت шоистагӣ; қобилият, лаёқат.

Толибилми беистеъдод бувданд, ки дар илм саъй менамуданд. Салоҳияти кори дигар доштанд ва ҷиҳати таҳсил онро фурӯ гузоштанд. *«Хористон»*

Ӯро [Сулаймонхонро]... салоҳияти он набуд, ки ин амри бузургро ба анҷом ва саранҷом намояд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**САЛСАБИЛ** *а.* سلسبيل **1.** оби гуворон хушхӯр; **2.** *д.* чашмае дар биҳишт.

Шароб аз дасти хубон Салсабил аст,
В-агар худ хуни майхорон сабил аст. *Саъдӣ*

Биҳишт шуд чаману хуш касе, ки бо хубон
Дар он биҳишт шаробе чу Салсабил кашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САЛСОЛ** I *а.* سلسال оби равони соф ва гуворо.

Зулоли алтоф ва салсоли аътоф, чунончи бар оламиён машҳур ва мустаҳсан бошад, мутарашшеҳ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЛСОЛ** II *а.* صلصال **1.** гиле, ки барои сохтани сафол тайёр карда мешавад.

Салсол гиле бошад, ки офтоб бар вай тофта бошад. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** *д.* гиле, ки гӯё худо Одамро аз он сириштааст.

Аз наъти худоист сиришта гуҳари ӯ,
Гарчи гуҳари одамиён ҳаст зи салсол. *Муиззӣ*

**САЛТАНАТ** *а.* سلطنت **1.** вазифа ва амали султон; подшоҳӣ; ҳукмронӣ; фармонравой.

Ҷои он аст, ки шоҳон зи ту шарманда шаванд,
Салтанатро бигузоранду туро банда шаванд. *Ҳилолӣ*

Бояд донист, ки салтанат ва аморат бе раияту вилоят ва ҷамъият мутаҳаққақ нашавад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* зӯрӣ; қудрат ва тавоноӣ.

Султон аз ӯ узр хост ва гуфт: Ё Бурайҳон! Агар хоҳӣ, ки аз ман бархурдор бошӣ, сухан бар муроди ман бигӯй, на бар салтанати илми хеш! *Низомии Арӯзӣ*

Маро гарчи ҳам салтанат буд беш,
Дареғ омадам кому дандони хеш. *Саъдӣ*

**САЛТАНАТРОН** سلطنت‌ران султон, подшоҳ.

Яке салтанатрони соҳибшукӯҳ
Фурӯ хост, рафт офтобаш ба кӯҳ. *Саъдӣ*

**САЛХ** I *а.* سلخ пӯст кандан; пӯсткани; **салх кардан** пӯст кандан.

Вақте ба бозори кушторон бармегузашт, қассобе гӯсфандеро салх мекард. *Низомии Арӯзӣ*

**САЛХ** II *а.* سلخ рӯзи охирини моҳи қамарӣ, рӯзе, ки дар бегоҳии он моҳи нав дида мешавад; *муқобили* **ғурра** II 2.

Май нӯш, ки баъд аз ману ту моҳ басе
Аз салх ба ғурра ояд, аз ғурра ба салх. *Хайём*

Дигар Саид бинни Халаф-ул-Балхӣ буд, ки вайро қазо доданд дар салхи ҷимодулаввали санаи салоса ашара ва миатайн. *«Таърихи Наршахӣ»*

**салхи муҳаррам** рӯзи 30-ӯми муҳаррам, охирин рӯзи моҳи муҳаррам.

Дигар рӯзи салхи муҳаррам писари бузургтарин ва вазир ва ҷамъе муқаррабон ба шафоат берун омаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **дар салх афтодани моҳи** *касе киноя аз* тамом шудани умри касе.

Чун моҳи ту уфтода дар салх,
Ипам ману умри талх дар талх. *Шоҳин*

**САЛҚ||СИЛҚ** *а.* سلق лаблабуи қанд.

Бигирад салқи тоза ва бифишорад ва миқдоре дӯхни зайт бар ӯ резад. *«Илми симиё»*

**САЛҶ** *а* ثلج барф.

Чун хирқа ба зайбақи байзо ва шаб муталло созанд, вақте ки ба оби салҷ ва намак хамир карда бошанд, дар оташ насӯзад. *«Илми симиё»*

Чунончи гумоштагони ӯ салҷ аз кӯҳ меоварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМАД** *а.* صمد *д.* поянда, ҷовидон, абадӣ (яке аз номҳои сифатии худо).

Гар аз даргаҳи мо шавад низ рад,
Пас он гаҳ чӣ фарқ аз санам то самад? *Саъдӣ*

Гуфтам: Санампараст машав, бо самад нишин!
Гуфто: Ба кӯи ишқ ҳам ину ҳам он кунанд. *Ҳофиз*

**САМАДИ(Й)ЯТ** *а.* صمديت *д.* абадият, ҷовидонӣ; ◇ **боргоҳи самадият** даргоҳи худо.

Ҷабини ниёз бар замин ниҳода, аз боргоҳи самадият зафар ва нусрат масъалат намуда, савор шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМАК** *а.* سمک **1.** моҳӣ.

Нагӯям даду дому мӯру самак,
Ки фавҷи малоик бар авҷи фалак. *Саъдӣ*

Чун самакро пухта пеш оварданд, ӯ натавонист, ки аз он бичашад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** моҳие, ки гӯё дар болои он ғове истода ва дар болои шохи он гов замин қарор гирифтааст.

Ҷумла ҳастӣ аз самак то ба Симок
Зеру боло, обу оташ, боду хок... *Шоҳидӣ*

**аз само то самак** аз осмон то зери замин; дар ҳама ҷо.

Ишқ дар тинати дилҳо намак аст,
Сӯзи ошиқ зи само то самак аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**САМАН** I *а.* ثمن баҳо, нарх, қимат.

Ҳар он кӣ кунҷи қаноат ба ганҷи дунъё дод,
Фурӯхт Юсуфи Мисрӣ ба камтарин самане. *Ҳофиз*

Яҳудӣ пеши вай тазаллум кард, ки... ҳокими Басра ба сад ҳазор дирам матоъе аз ман харидааст ва дар адои самани он тааллул мекунад. *Ҷомӣ*

**САМАН** II || **СУМАН** سمن ёсуман, ёсмин, гулест сафед ва *хушбӯй*.

Зи ғанчаш замин киса бардӯхта,
Суман симу хайрӣ зар андӯхта. *Низомӣ*

Зи шарми он кӣ ба рӯи ту нисбаташ кардам
Суман ба дасти сабо хок дар даҳон андохт.
*Ҳофиз*

**САМАНБАР||СУМАНБАР** سمن بر гуландом; зебо, хушрӯ.

Чу бедор шуд Бежану хуш ёфт,
Нигори саманбар дар оғӯш ёфт. *Фирдавсӣ*

◇ **саманбарони ҳарими зумуррадин чавсақ** *кинoя аз* ситораҳои осмон.

Сапед оина бинмуду рух ниҳон карданд
Саманбарони ҳарими зумуррадин чавсақ.
*Бадри Чочӣ*

**САМАНБАРГ||СУМАНБАРГ** سمن برگ ба ранги саман, сафедбарг.

Асири суманбарг шуд мушкбед,
Ғуроби сияҳ сайди бози сапед. *Низомӣ*

**САМАНБӮ(Й)||СУМАНБӮ(Й)** سمنبو(ی) хушбӯ.

Сабоҳи ид агар сӯзед атре, маҷлиси моро,
Шакар гиреду уд аз зулфу лабҳои суманбӯён.
*Камоли Хуҷандӣ*

Биёростанд он суманбӯйро,
Сиҳиқомати анбаринмӯйро. *Хотифӣ*

◇ **сарви саманбӯ** *кинoя аз* хушрӯи мавзунқомат.

Ҳаҷиси Ҳофиз, эй сарви суманбӯ,
Ба васфи қадди ту боло гирифтаст. *Ҳофиз*

**САМАНД** سمند аспи рангаш моил ба зардӣ.

Ба як нигоҳ кунад сайди сад ҳазор оҳу
Шавад савора агар турки ман ба пушти саманд.
*Шоҳин*

Саманди ишқ ба ҳар манзиле ки ҷавлон кард,
Ғубори фитна зи гарди маломате бархост. *Ҳилолӣ*

**саманди бодпой** *кинoя аз* аспи тездав.

Саманди бодпой аз так фурӯ монд,
Шутурбон ҳамчунон оҳиста меронд. *Саъдӣ*

**самандони хатлихиром** аспоне, ки монанди аспони Хатлон (Кӯлоб) тездав ва хушрафтор ҳастанд.

Таковар самандони хатлихиром,
Ҳама тозапайкар, ҳама тезгом. *Низомӣ*

**саманди чамон** аспи хушрав, аспи хушрафтор.

Ниҳоданд зин бар саманди чамон,
Хурӯш омад аз дида ҳам дар замон. *Фирдавсӣ*

◇ **(ин) саманди сабуксайр** *кинoя аз* фалак, осмон; дуньёи гузаранда.

Ба ҳар равиш, ки фалак сайр мекунад, шодам,
Ки ин саманди сабуксайр зери рони ман аст. *Соиб*

**саманди азм зин кардан** *кинoя аз* тасмими қатъӣ гирифтан, ба таври қатъӣ омода гаштан, азми ҷазм намудан.

Шоҳин, ки саманди азм зин кард,
Оҳанги фасона инчунин кард. *Шоҳин*

**САМАНДАР** سمندر **1.** ҷонвари калтакалосмонанд, ки ҳам дар об ва ҳам ба хушкӣ зиндагонӣ мекунад; **2.** ҷонвари афсонавие, ки гӯё дар оташ пайдо мешавад ва агар аз оташ барояд, мемирад.

Ба оташ-дарун бар мисоли самандар,
Ба об-андарун бар мисоли наҳангон. *Рӯдакӣ*

**САМАНДАРТИНАТ** سمندرطینت он кӣ ба оташ хӯ гирифтааст; *маҷ.* он кӣ ба сӯзу гудоз ва дарду алам одат кардааст.

Ба шохи шӯъла дорам ошьён монанди парвона,
Самандартинатам, мурғи кабобам метавон гуфтан. *Сайидо*

**САМАНЗОР||СУМАНЗОР** سمن زار ёсуманзор, гулзор.

Маҷлис аз бӯи ӯ суманзор аст,
Дида аз ранги ӯ гулистон аст. *Анварӣ*

**САМАНСИНА||СУМАНСИНА** سمن سینه *ниг.* **саманбар.**

Ду сумансина, балки симинсоқ,
Бар дари боғ доштанд таёқ. *Низомӣ*

**САМАНСО(Й)||СУМАНСО(Й)** سمنسا(ی) *кинoя аз* атрпош, хушбӯиафшон; хушбӯй, муаттар.

Сари зулфи самансои ту товус аст, пиндорӣ,
Ки пои баста медоранд дар саҳни гулистонаш.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ҳар касе зулфи сумансои бутонро дида,
Рӯзу шаб зор ба ҳар кӯча парешон мерафт. *Имло*

**САМАР** I *а.* ثمر **1.** мева, бор.

Аз дарахти бед кай чинӣ самар,
Аз наи холӣ ту кай ҳоҳӣ шакар? *Шоҳидӣ*

**самар бастан** мева бастан, мева кардан, бор овардан.

*Маро як раҳ намеояд ба бар сарви равони ӯ,*
Самар ҳаргиз намебандад ниҳоли орзуи ман.
*Сайидо*

**2.** ҳосил; *маҷ.* натиҷа, таъсир.

Гар набудӣ нолаи найро самар,
Най ҷаҳонро пур накардӣ аз шакар. *Румӣ*

Уммед доштам, ки зи васли ту бар хӯрам,
Нахли умед ғайри надомат самар надод. *Фузулӣ*

Қуввати толеъ ар кунад назаре,
Саъйи беҳуда ҳам диҳад самаре. *Бедил*

**САМАР** II *а.* سمر **1.** бегоҳӣ, торикии шаб.

Соя хоб орад туро ҳамчун самар,
Чун барояд шамс ин шаққулқамар. *Румӣ*

**2.** сухан; афсона ва ҳикояи шабона; афсона; ҳикоя

Самар дуруст бувад, нодуруст низ бувад,
Ту то дуруст надонӣ сухан, макун бовар. *Унсурӣ*

Бараҳман... ба Беҷонагар шитофта, ҳикояти Партҳол ва ҳусну камоли ӯ ҳамчу самар дар афвоҳ андохт. *«Таърихи Фаришта»*

**самар будан** вирди забонҳо будан, машҳур будан.

Ба мидҳати ту бувад шеъри Восифӣ машҳур,
Чунонк ҳаст ба ҳусни сафо самар лола. *Восифӣ*

**самар кардан** (*ё* **шудан, гаштан**) ҳикоя ва достон кардан (шудан), забонзади одамон ва овоза кардан (шудан), вирди забон кардан, машҳур кардан (шудан); ошкор кардан (шудан), фош кардан (шудан).

Чаро н-омадам бо ту андар сафар,
Ки гаштӣ ба гурдони гетӣ самар. *Фирдавсӣ*

Гурезад раийят зи бедодгар,
Кунад номи зишташ ба гетӣ самар. *Саъдӣ*

Тарсам, ки ашк дар ғами мо пардадар шавад,
В-ин рози сарбамӯхр ба олам самар шавад. *Ҳофиз*

◇ **ба ҷон самар қанд доштан** *киноя аз* ширинсухан будан.

Яке шоҳиде дар Самарқанд дошт,
Ки гуфтӣ ба ҷои самар қанд дошт. *Саъдӣ*

**САМАРА** *а.* ثمره *ниг.* **самар I.**

Шаҷараи видод самараи мурод меорад. (1)
*«Анвори Суҳайлӣ»*

*Натиҷаи адл бақои мулк ва вусъати мамлакат* аст... ва самараи зулм заволи мамлакат аст. (2)
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**САМАРОТ** *а.* ثمرات *ҷ.* **самар I, самара.**

Ва аз адаб ва самароти он қисми акбар ва ҳаззи авфар насиби ӯ расида бошад. (1) *Низомии Арӯзӣ*

Ғараз аз борон он аст, ки аз нузули қатароти он... самарот ва риёҳин ва шақоиқ дар ҳадоиқ ба зуҳур ояд. *«Фатҳнома»*

**САМЕЪ** *а.* سميع шунаванда, гӯшкунанда; **самеъ ва басир будан** шунаванда ва бинанда будан; *киноя аз* доною зирак будан.

Мо самеъему басирему хушем,
Бо шумо номаҳрамон мо хомушем. *Румӣ*

**самеъ ва мутеъ будан** шунаванда ва итоаткунанда будан, фармонбардор будан.

Гуфтам: Самеъ ва мутеъам. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМИЛ** *а.* ثمل маст, масти бехуд.

Ҳар ки з-ин ҷуръа тофиху самил аст,
Ақли ӯ шабчароғи рӯзи дил аст. *Саноӣ*

**САМИМ** *а.* صميم **1.** миёнаи ҳар чиз, қисми асосӣ ва марказии ҳар чиз, дарун ва мағзи ҳар чиз.

Ин ҷавҳари қиматӣ... чун лаъли Бадахшон аз самими кон ҷуз ба ҳазор хуни ҷигар чеҳра нанамудӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хавфи тамом дар самими сина мутамаккин ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**самими саҳаргоҳӣ** айни саҳаргоҳ.

Дояе, ки ҳар бор ӯ дар самими саҳаргоҳӣ бар даргоҳи илоҳӣ кунад, ба лашкаре ҷаррор ва сипоҳе каррор кор кунад. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** *маҷ.* таҳи дил.

Ин сирр аз самими Шопур ба зуҳур пайваст.
*Авфӣ*

**аз самими дил** аз таҳи дил.

Ҳамебӯсид доя дасту пояш,
Ҳамегуфт аз самими дил дуояш. *Ҷомӣ*

**САМИН I** *а.* سمين фарбеҳ, ҷоқ.

Ҳосидам хоҳад, ки ӯ чун ман ҳамегардад ба фазл,
Ҳар кӣ бемории диқ дорад, куҷо гардад самин?
*Манучеҳрӣ*

Эй кашида з-осмону аз замин
Моя҆о, то гашта ҷисми ту самин. *Румӣ*

Аблаҳеро дидам самин, хилъате самин дар бар, маркаби тозӣ дар зер, қасаби мисрӣ бар сар.
*Саъдӣ*

**нони самин** нони ғафси фахида.

Қашкин нонат накунад орзу,
Нони самин хоҳӣ гирду калон. *Рӯдакӣ*

**САМИН II** *а.* ثمين қиматбаҳо, пурқимат.

Лӯҳрасп... тахте аз сар сохта, онро ба ҷавоҳири самин тарсеъ дод. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба гоҳи назм баёни ту баҳри дурри ятим,
Ба гоҳи наср забони ту абри дурри самин. *Ломеӣ*

**САМИНӢ** سمينى мансуб ба самин; вазнинӣ; бузургӣ, фарбеҳӣ.

Фалак монанди говони заминӣ,
Ки ҳар як ҳамчу филе дар саминӣ. *Ҳозиқ*

**САММ** *а.* سم заҳр.

Дар ҳаққи ӯ мадҳу дар ҳаққи ту замм,
Дар ҳаққи ӯ шаҳду дар ҳаққи ту самм. *Румӣ*

Гар накашидӣ зи занг зулфи ту бар Чин ҳашам,
Турки ту пайкони ноз об надодӣ ба самм.
*Бадри Чочӣ*

**САММО** *а.* صماء *муаннаси* **асам(м); сахраи саммо** а) санги сахт.

[Бод гуфт:] Маро дар вай [кӯҳ] чандон асар аст, ки... зарби пои мӯрчаро бар рӯи сахраи саммо. *«Анвори Суҳайлӣ»*

б) номи санге дар Байтулмуқаддас.

**САММУЛХИЁТ** *а.* سم الخياط сӯрохи сӯзан.

Ҳар куҷо бошад шаҳи моро бисот,
Ҳаст саҳро, гар бувад саммулхиёт. *Румӣ*

**САМО** *а.* سما осмон.

Зи ҷиноргун беду абри сапед
Замин гашта заррину симин само. *Ғазоирӣ*

**аз само то самак** аз осмон то зери замин; дар ҳама ҷо.

...Ба ҷуз дидаи равшани фалак чашми ҳеҷ посбоне аз само то самак боз набуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**САМОВОТ** *а.* سماوات *ҷ.* **само.**

**САМОВӢ** *а.* سماوى мансуб ба само.

Баъд аз зуҳури аломати самовӣ ва ихтифои он, миёни он гурӯҳ шабу рӯз ҳарб пайваста шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **кутуби самовӣ** *д.* китобҳои муқаддаси динӣ, ҳамчун Таврот, Забур, Инҷил, Қуръон, ки гӯё аз осмон ба яҳудиён, насоро ва мусулмонон фиристода шудааст.

Яҳудонро меҳтаре буд, Каъб бинни Асад ном дошт ва гуфт: Эй қавм, ... сифати ӯ дар ҷамеи кутуби самовӣ ҳаст. *«Таърихи Табарӣ»*

**мусофирони самовӣ** *киноя аз* ситораҳо.

Мусофирони самовӣ ба хиттаи мағриб
Ҳазимат аз тарафи роҳи Қаҳкашон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

**САМОН||САМОНА** *а.* ثمان||ثمانه ҳашт (дар ададҳои таркибии арабӣ дар солшуморӣ истеъмол меёбад).

...Иборат аз шуҳури санаи эҳдо ва самона миаи ҳиҷрӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМОНИН||САМОНИНА** ثمانين||ثمانينه ҳаштод (дар ададҳои арабии солшуморӣ), *мас.* 'санаи тисъа ва самонина ва салоса миа ва алфа — 1389'.

**САМОРУҒ** سماروغ замбуруғ.

Ҳар сол малик ба дашт берун шудӣ, ... аз наботот, ки аз замин ҳамерӯяд, мехӯрдӣ, чӣ башмаку саморуғу барғаст. *«Таърихи Табарӣ»*

Н-ояд зӯри ҳижабру пил зи пашша,
Н-ояд бӯи абиру гул зи саморуғ. *Унсурӣ*

**САМОЪ||СИМОЪ** *а.* سماع **1.** шунидан, гӯш кардан.

Дил зинда мешавад ба умеди вафои ёр,
Ҷон рақс мекунад ба симои каломи дӯст. *Саъдӣ*

Муллои ҳамсоя ҳар рӯз шавқи самои овози хушашро баҳона кардӣ. *Савдо*

Қавволонро мефармуд, то суруди ошиқона мехонданд ва шабу рӯз ба симоъ машғул шуда буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** суруд, хониш ва мусиқинавозӣ.

Канизакони муғанния симоъ оғоз карданд. *Авфӣ*

Симои арғанунӣ гӯш мекард,
Шароби арғувонӣ нӯш мекард. *Низомӣ*

**3.** ҳолати шавқу завқ; ваҷд ва ҷазбаи дарвешон ҳангоми хондани зикр.

Симоъ осон бувад бар сӯфии гарм,
Чу оташ ҳаст, ҷӯшидан чӣ кор аст? *Камоли Хуҷандӣ*

Шӯриши фарзанд меорад падарро дар симоъ,
Зинҳор, андеша кун, эй чарх, аз савдои ман! *Сайидо*

Самоъи лӯлиёну ҷӯши авбош
Тамошо марҳабо, наззора шобош. *Нозим*

**САМОӢ** I *а.* سمائی *ниг.* **самовӣ.**

Он чӣ бо ман мекунад андар замон,
Офати даври самоӣ мекунад. *Саъдӣ*

**САМОӢ** II ||**СИМОӢ** سماعی мансуб ба самоъ||симоъ.

Ва он чӣ болотар доннӣ ва бишнавӣ то арш, ҳама самоӣ бувад. *Аҳмади Дониш*

**САМОҲ** *а.* سماح саховат, ҷавонмардӣ, кушодадастӣ, олиҳимматӣ

Ҳар чӣ додӣ, иваз намехоҳӣ,
Аз кӣ омӯхта саҳоб самоҳ? *Шамси Табрезӣ*

**САМОҲАТ** *а.* سماحت некӯкорӣ, саховат, ҷавонмардӣ.

Унсурӣ ... аз рӯи ҳуқуқи устодӣ ва самоҳат нисфе амволро ба Абулфараҷ бахшид. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**самоҳати баён** осонӣ ва равшанӣ дар сухан, сареҳии баён, соддагӣ ва равшанӣ дар сухан.

Камолуддини Ҳусайн ба ҷавдати табъу ҳиддати зеҳн ва самоҳати баёну талоқати лисон мавсуфу маъруф буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**самоҳати банон** кушодадастӣ, саховат.

То он замон подшоҳе ... ба фасоҳати баёну самоҳати банон ... зуҳур наёфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМОҶАТ** *а.* سماجت зиштӣ; густохӣ; шилқинӣ; бешармӣ.

Ин аст гар самоҷати арбоби эҳтиёҷ,
Раҳм аст бар мизоҷи дуоҳои мустаҷоб. *Бедил*

**САМОҶАТПЕША** سماجت‌پیشه зиштқор; густох, беҳаё, бешарм.

Обам аз шарми самоҷатпешагони ин чаман,
Баҳри як лабханда натвон обрӯ ҳар сол рехт! *Бедил*

**САМСОМ** *а.* صمصام шамшери тезу буррон.

То мурғи дилам фитода дар доми ғамат,
Бар гардани дил шудаст самсоми ғамат. *Ҳофиз*

**САМТ** *а.* سمت **1.** тараф, ҷониб, сӯ.

Ман бар самти оташ равон шудам. *Авфӣ*

**2.** роҳ, равиш, тариқ.

Толиби мақсудро як самт бояд муставӣ,
Мардро саргашта дорад ихтилофоти сумут. *Анварӣ*

Бар самти ихтиёри ту бодо мадори чарх,
То қутбро макони тараф хатти меҳвар аст. *Бадри Чочӣ*

**3.** сурат, ҳайат; **самти зуҳур ёфтан** зуҳур ёфтан, ба зуҳур омадан; **самти нигориш додан** ба шакли тасвир даровардан, тасвир кардан.

Хосса дували хориҷӣ аз Рум ва Эрон ва Рус ва Фаранг ба наводири амсоли ҳукамо ва атвори умаро дар ин тасвид самти нигориш дода шуд. *Аҳмади Дониш*

**САМТУРРАЪС** *а.* سمت‌الرأس *нуҷ.* нуқтае аз осмон, ки рост дар болои сари одам воқеъ мешавад, нисфуннаҳор, зенит.

Офтоб аз самтурраъси эшон дарафтад ва бар ин билод наздик шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**САМУ** سمو як навъ сабзаи даштӣ, ки хӯрда мешавад.

То саму сар бароварид аз дашт,
Гашт зангоргун ҳама лаби кишт;
Ҳар яке корде зи хон бардошт,
То пазанд аз саму таомаки чошт. *Рӯдакӣ*

**САМУМ** *а.* سموم шамоли гармсери сӯзон, боди бисёр гарм ва зарарнок, ки бештар дар биёбонҳои регзори беобу беалаф воқеъ мешавад.

Ба сабаби самум ҳеҷ ҷонвар дар он саҳро ҷой нагирифтӣ ва ҳеҷ гиёҳ дар он шӯразори мардумхор нарустӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ғубори ҳаво чашми ақлат бидӯхт,
Самуми ҳавас кишти умрат бисӯхт. *Саъдӣ*

**САМУР** سمور **1.** ҳайвони монанд ба рӯбоҳ, ки пӯсти сурхи моил ба сиёҳӣ дорад; **2.** пӯсти самур, ки аз он пӯстин медӯзанд; пӯстини пӯсти самур.

Оӣ яке пӯшида санҷобу самур,
В-он дигар хуфта бараҳна дар танӯр. *Аттор*

Зи урьёнӣ арақ мерезад аз дарвеши соҳибдил,
Тавонгар дар самуру қоқуму санҷоб меларзад. *Соиб*

◇ **самури сиёҳ** *киноя аз* шаб.

Чу шангарф суданд бар лоҷувард,
Самури сияҳ зод рӯбоҳи зард. *Низомӣ*

**САМУРИН||САМУРӢ** سمورین||سموری мансуб ба самур, аз пӯсти самур.

Рӯи ҳар як чун дуҳафта гирд моҳ,
Ҷомашон ғаффа, самуриншон кулоҳ. (2) *Рӯдакӣ*

**САМЪ** *а.* سمع **1.** гӯш.

Ба самъи Ҳасан расониданд, ки фалон кас туро ғайбат кардааст. *Аттор*

Ин ҷои мавъизат аст, ... агар ба самъи хирад истимоъ афтад. *«Калила ва Димна»*

**самъи аъло** гӯши муборак (аз рӯи эҳтиром гуфта мешавад).

Чун таҷосур кард хотир, мухтасар кардам сухан,
Қ-он таҷосур самъи аъло барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

2. қувваи шунавоӣ.

Вақти гуфтору гоҳи дидорат
Сангро самъу хокро басар аст. *Анварӣ*

**самъу тоат** гӯш кардан ва фармон бурдан, итоат кардан.

Ба самъу тоату азми дурусту рои қавӣ
Тане ба хидмат роғиб, диле ба давлат шод. *Анварӣ*

**САМЪАН** *а.* سمعاً: **самъан ва тоатан** мешунавам ва итоат мекунам; хуш, ба ҷону дил.

Хотуне аз араб, ҳама шоҳон ғуломи ӯ,
Самъан ва тоатан саҷдакунон ҳафт кишвараш. *Хоқонӣ*

Чун мувофиқи мардум аст, самъан ва тоатан қабул кунӣ! *Аҳмади Дониш*

**САМҒ** *а.* صمغ шилим, моддаи часпандае, ки аз танаи дарахт бароmада баста мешавад.

Шохҳои онро ба теғ хаста мекунанд ва шишае бар ҳар мавзеъ мебанданд, ... ҳамчунон ки самғ аз он ҷо берун меояд; чун дӯҳн тамом берун ояд, дарахт хушк мешавад. *Носири Хисрав*

**САН** سن ашқа, ошикпечон, ишқандарпечон, як навъ рустание, ки ба гиёҳ ва николҳо мепечад, печак.

Ҳаст бар ҳоҷа печида рафтан
Рост чун бар дарахт печад сан. *Рӯдакӣ*

**САНА** *а.* سنه 1. сол.

Дар ғурраи шаҳри рабеулохири санаи нӯҳсаду хаждаҳ буд, ки амир Наҷм бо ҳаштод ҳазор қизилбош аз оби Омӯя гузашта... *Восифӣ*

2. *маҷ.* давр, замон.

Тароҷуми акобири сана дар «Маосир-ул-киром» ва «Сарви озод» тарқим ёфта. *«Хизонаи омира»*

**САНАВБАР** صنوبر дарахте аз ҷинси коҷ, дарахти ҷалғуза.

Андалебони хушилҳони саҳархонӣ дуруст,
Сифати қадди ту болон санавбар хонанд.
*Камоли Хуҷандӣ*

Чун ба он қомати раъно кунад оҳанги чаман,
Таъна бар сарву санавбар заданашро нигаред.
*Ҳилолӣ*

**САНАВБАРХИРОМ** صنوبرخرام хушрафтор.

Чандон бувад карашмаву нози сиҳиқадон,
К-ояд ба ҷилва сарви санавбархироми мо. *Ҳофиз*

**САНАД** *а.* سند 1. дастхате, ки қарз ё ӯҳдадории касеро таъкид мекунад, ҳуҷҷат.

Ҳар моҳе ё ду моҳе сад ҳазор танга ба номи мироб ё мири асас санад бинависанд ва бифиристанд, ки ин маблағ танга ба давлатхона равона кунад.
*Аҳмади Дониш*

2. далел, бурҳон.

Зи ҳар лафз, к-омад аз ӯ дар вуҷуд,
Санад шуд дар адьён ба гуфтушунуд. *Шодӣ*

**САНАМ** *а.* صنم 1. бут, ҳайкале, ки аз санг, чӯб ё маъдан тарошида ё сохта, бо сангҳои қиматбаҳо оро дода, онро мепарастидаанд; 2. *маҷ.* маъшуқа, маҳбуба, ёр, дилбар.

Санамо, бе ту дилам ҳеҷ шикебо нашавад,
В-агар имрӯз шикебо шуда, фардо нашавад.
*Манучеҳрӣ*

Бурд дил аз дасти ман он санами дилфиреб,
Хомаи ҷон чок шуд, рафт қарору шикеб. *Амирӣ*

**САНАМПАРАСТ** صنم‌پرست бутпараст.

Гуфтам: Санампараст машав, бо самад нишин,
Гуфто: Ба кӯи ишқ ҳам ину ҳам он кунанд. *Ҳофиз*

**САНАМХОНА** صنم‌خانه бутхона, буткада, ибодатгоҳи бутпарастон.

Ранги ҳар гунбазе ҷудогона,
Хуштар аз ранги сад санамхона. *Низомӣ*

◇ **санамхонаи ҳафтӯм** фалаки ҳафтӯм, қабати ҳафтӯми осмон.

Чун ба санамхонаи ҳафтӯм нишаст,
Риштаи зуннори Зуҳалро гусаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САНАХҶ||СИНАХҶ** سنخج бемории роҳи нафас, зиқуннафас, нафастангӣ.

Аз ғаму ғусса дили душмант бод
Гоҳ дар топоку гоҳе дар санахҷ. *Мантиқӣ*

**САНАҲ** سنه лаънат, нафрин.

Эй фурӯмояю... бешарму хабис,
Офарида шуда аз фарьяву сардию санаҳ. *Лабибӣ*

**САНГ** I سنگ 1. ҷисми сахти кӯҳӣ, ки дорои хелҳо ва рангҳои гуногун мебошад.

[Дарвеш] бо худ гуфт: Ин шайх ба дониши худ ва муридони худ мағрур шудааст, бинишинам, то порае интиқом аз ӯ бикашам, «кулӯхандозро подош санг аст». *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Ба ҳарфи номулоим захмати дилҳо машав, Бедил,
Ки ҳар ҷо ҷинси санге ҳаст, бошад душмани мино.
*Бедил*

**санги бадгуҳар** (ё **бадгавҳар**) санги нодаркор, бефоида; санги бадҷинс.

Бас, машав аз кибр санги бадгуҳар,
Шав чу хок афтода, то рӯяд хазар. *Шоҳидӣ*

Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад. *Саъдӣ*

**санги нура** санги оҳак.

Ҳар кӯҳи гарон дар он танӯра
Резон зи ҳам чу санги нура. *Ҷомӣ*

**санги осиё** санги гирда дар осиё, ки бо гардиши худ ғалларо фишор дода орд мекунад.

Гирди худ ҳар рӯз мегардам барои донае,
Бар сар ин дастор санги осиё бошад маро. *Сайидо*

**санги оҳанкаш** *санги оҳанрабо, магнит.*

Дили аъдои ӯ санг аст, лекин санги оҳанкаш,
Аз он пайкони ӯ ҳаргиз наҷӯяд ҷуз дили аъдо.
*Фаррухӣ*

**санги рухом** санге аз ҷинси мармар; **санги сиёҳ** *д.* санги сиёҳи муқаддас дар Каъба.

Ҳоҷиву санги сиёҳ, з-он ки маро бӯсагоҳ
Ҷуз лаби маъшуқи маст ё лаби паймона нест.
*Ҷомӣ*

**санги хоро** (*ё* **хора**) як навъ санги бисьёр сахт, гранит.

Қасам бар он дили оҳан хӯрам, ки аз сахтӣ
Ҳазор тарҳ ниҳодаст санги хороро. *Рӯдакӣ*

Моро чу мум бигдохт ин оташи муҳаббат,
То чанд бошадат дил дар сина санги хоро. *Махфӣ*

**санги шарар** санги чахмоқ.

Бас ки бошад ҷинси моро гармӣ аз бозори ғам,
Гӯнё дӯконе аз санги шарар дорем мо. *Туғрал*

**санги шиша** санге, ки аз он шиша истеҳсол карда мешавад.

Илоҷ ғайри мукофот нест золимро,
Ки санги шишаи мо шиша мешавад охир. *Шавкат*

2. санги тарозу, вазна, вазнинӣ.

Агар мӯҳтасиб гардад, онро ғам аст,
Ки санги тарозуи бораш кам аст. *Саъдӣ*

3. *маҷ*. виқор, тамкин; эътибор.

Қасеро, ки наздики ӯ санг буд,
Зи чандин сипоҳон ду сарҳанг буд. *Низомӣ*

Бо санги хеш будам дар гӯшаи сабурӣ,
Боде зи сӯят омад, аз ҷой бурд моро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба санги кам задан** ҳақир шумурдан, ночиз донистан.

Сангзан он ки зи ҷангӣ санг доим гап занад,
Ошиқонро бинад аз дуру ба санги кам занад.
*Сайидо*

4. санге, ки ба болои қабр гузошта мешавад; **зери санг овардан** *маҷ*. нобуд кардан, куштан.

Шавам гар пиёда, ба чанг орамаш,
Ҳам андар замон зери санг орамаш. *Фирдавсӣ*

◇ **санги роҳ** *кинояаз* монеа; халал.

Каъбаву буткада санги раҳи аҳли дил нест,
Риштаи роҳи талабро гиреҳ аз манзил нест. *Соиб*

**санги тафриқа** *кинояаз* иғво ва фитна, ки аз тарафи дигарон дар миёни дӯстон андохта мешавад, нифоқ, душманӣ.

Санги тафриқа дар он маҷлис афтода, ҳар касе ба гӯшае мутаваҷҷеҳ гардиданд. *Восифӣ*

**санги таҳи дандон** *кинояаз* чизи ногувор, нописандида, халалрасон, музоҳим.

Ҳар кӣ дар доираи парданишинони сухан
Бе талаб пой ниҳад, санги таҳи дандон аст. *Соиб*

**сангу сабӯ** *кинояаз* ду чизи зидди ҳамдигар ва носозгор, ҳамчун обу оташ, оташу пунба.

Чашм агар бо дӯст дорӣ, гӯш бо душман макун,
Ошиқиву некномӣ, Саъдиё, сангу сабӯст. *Саъдӣ*

Лекин улфати пирони олуфта ба ҷавонони олуфта биайниҳо сӯҳбати сангу сабӯст.
*«Оини нигориш»*

**сангу сукунат** тамкин, вазнинӣ, виқор.

Ба сангу сукунат барорад нафас,
Накӯшад ба таъҷил дар хуни кас. *Низомӣ*

**санг додан** санг ҳаво додан, санг ғуррондан, санг андохтан, санг задан ба сӯи касе.

Чун зи бонги сагон шавӣ дилтанг,
Санг баргиру деҳ сагонро санг. *Саноӣ*

**санг судан** роҳ тай кардан.

Ҳамон беҳ, ки гардем аз ин роҳи танг,
Гарева навардему соем санг. *Низомӣ*

**санги иҷтиноб андохтан** *кинояаз* дурӣ гузидан, наздикӣ накардан.

Чи медиҳӣ зи сари илтифот дил ба рақиб,
Сагест, ҷонибн ӯ санги иҷтиноб андоз. *Фузулӣ*

**санг(-и қаноат) бар шикам бастан** *кинояаз* гуруснагӣ кашидан; сахтӣ кашидан аз гуруснагӣ; қаноат кардан.

Ба ҷуз сангдил кай кунад меъда танг,
Чу бинад касон бар шикам баста санг. *Саъдӣ*

Чун фалохан бар шикам санги қаноат бастаем,
Санг агар дар паллаи рӯзӣ бувад, даврони мост.
*Соиб*

**санг бар шишаи** *касе* **задан** *кинояаз* нақшаҳои кори касеро вайрон кардан.

... Ки фикри суст зад бар шишаам санг,
Зи хомӣ гашт вайрон хонаи танг. *Нозим*

**санг бар қандил задан** *кинояаз* тира кардани айши касе, бадбахт кардан касеро.

Нест сангам ба назди кас, ки маро
Сангҳо зад замона бар қандил. *Анварӣ*

**санг дар бағал (доштан)** кинаи пинҳонӣ доштан, нияти зарбаи пинҳонӣ доштан.

Ин сулҳфурӯши оқибатҷанг
Дар каф қадаҳест, дар бағал санг. *Шоҳин*

**санг дар даҳон андохтан** *кинояаз* хомӯш шудан.

Бунафша пеши хатат қуфл бар забон андохт,
Гуҳар зи шарми лабат санг дар даҳон андохт. *Соиб*

**санг дар луқмаи** *касе* **ниҳуфтан** кори касеро ба мушкилӣ ва сахтӣ дучор кардан.

Бас ки дар луқмаи ман санг ниҳуфтаст фалак,
Бе тааммул нагузорам ба ҷигар дандонро. *Соиб*

**санг дар мӯза афтодан** *кинояаз* монеи роҳравӣ шудан, аз ҳаракат ва гардиш бозмондан; беором, беқарор шудан.

Чархро бо шарафаш санг фитад дар мӯза,
Кӯҳро бо сахаташ кайк фитад дар шалвор. *Анварӣ*

**аз санг мум сохтан** *кинояаз* кори ношуданӣ ва номумкинеро ба ҷо овардан; кори аҷиб ва ғариб нишон додан.

Ки чун шоҳи олам ба донои Рум
Бифармуд, то созад аз санг мум. *Низомӣ*

**ба санг омадани нохун** *кинояаз* пеш омадани кори нофорам.

Ба санг нохуни ҳар ташналаб, ки меояд,
Даҳони обилаи мо пуроб мегардад. *Соиб*

**ба санг омадани пахлӯ** сахт азоб кашидан.

Баски омад бе туам пахлӯи осоиш ба санг,
Умрҳо шуд рахт барбастаст хоб аз чашми ман.
*Шоҳин*

**САНГ** II سنگ *шакли кӯтоҳшудаи* **фарсанг**.

Гарчанд бо ту наздикам, аз ҷумла мухлисон
Дурам, вале зи лутфи ту сад санг марҳала. *Васлӣ*

**САНГАК** سنگک жола, яхча.

Вайҳак, эй абр, бар гунаҳкорон
Сангаку барф борию борон. *Унсурӣ*

**САНГАНДОЗ** سنگانداز **1.** сангандозанда; 2. сӯрохи махсуси тирандозӣ ва ё сангандозӣ дар девори қалъа, амбразура.

Сангандозҳо ба тавре кардаанд, ки дидаи бино аз он мулоҳазаи мутаҳайир шавад.
*«Таърихи Фаришта»*

**САНГДИЛ** سنگدل сахтдил, бераҳм, золим; *муқобили* **шишадил.**

Аҷаб дорам аз хоби он сангдил,
Ки халқе бихусбанд аз ӯ тангдил. *Саъдӣ*

Бут аст он сангдил, ин бас камоли мӯъҷизи ишқам,
Ки меорад ба изҳори тазаллум дар сухан ӯро.
*Фузулӣ*

**САНГДИЛӢ** سنگدلی сахтдилӣ, бераҳмӣ, зулм.

**САНГЗАН** سنگزن сангандоз; *маҷ.* таъназан.

Сангзан он ки зи ҷанги санг доим гап занад,
Ошиқонро бинад аз дуру ба санги кам занад.
*Сайидо*

**САНГИН** سنگین **1.** аз санг сохташуда.

... Ки акнун бад-ин танг ғор-андарӣ,
Гурезон ба сангин ҳисор-андарӣ. *Фирдавсӣ*

Ба дасти худ бути сангин тарошад,
Зи меҳри ӯ дили ғамгин харошад. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* вазнин.

Сози ин кӯҳсор ғайр аз нола оҳанге надошт,
Орамидан ин қадарҳо кард сангин сангро. *Бедил*

Аз хаёли қоматаш акнун асо мебоядам,
Бори сангини фироқаш карда хам дӯши маро.
*Туғрал*

**3.** *маҷ.* мушкил, душвор; **соати сангин** лаҳзаҳои душвор, вазнин, номуборак.

Дар кадомин соати сангин надонам кӯҳи ғам
Дар замини синаи мо хоксорон ҷо гирифт. *Соиб*

◇ **сангин дил, дили сангин** *киноя аз* дили бераҳм.

Сангин дили ту сахттар аз санги мармар аст,
Кӯҳи ғам аст бар дил аз он санг мар-маро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Бо дили сангинат оё ҳеҷ даргирад шабе
Оҳи оташноку сӯзи синаи шабгири мо. *Ҳофиз*

**ҳарфи сангин** *киноя аз* гапи сахт, сухани дағал.

Чанд бояд шуд зи ғафлат маркази ташнеи халқ,
Ҳарфи сангин то ба кай чун гӯши кар бардоштан.
*Бедил*

**ҷони сангин** ҷони тоқатовар.

Ҳар шаб маро бароядд нола зи ҷони сангин,
Чун нолише, ки шабҳо аз осиё бароядд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҷон сангин кардан** тоқат намудан.

Ҷон сангин мекунам, то зиндаам,
Мурдани Фарҳод бо хоро хуш аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САНГИНБАҲО** سنگین بها гаронбаҳо, қиматбаҳо.

Худованде аз ӯ сангинбаҳотар
Надорад Сумаиоти ҳафт кишвар. *Нозим*

**САНГИНДИЛ** سنگین دل бераҳм, сахтдил.

... Ки аз ту ҳеҷ мурувват тамаъ намедорам,
Ки кас надида зи сангиндилон мудороро. *Рӯдакӣ*

Нолаи ҷонсӯзи Хисрав, к-ӯ ба дилҳо шӯъла зад,
Раҳмате н-омӯхт он сангиндили бебокро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САНГИНДИЛӢ** سنگین دلی сахтдилӣ; бераҳмӣ, зулм.

Аз ин сангиндилӣ бо Анварӣ бас,
Ки бе ту сангҳо бар дил ниҳодаст. *Анварӣ*

**САНГИНҶОН** سنگین جان ҷонсахт; *маҷ.* пажмурда ва бебуранг.

Бас сафолинлабу хокинруху сангинҷонам,
Отишин обу гилин ратл кунад дармонам. *Хоқонӣ*

**САНГЛОХ** سنگلاخ замини сахти пасту баланди пурсанг, сангистон, сангзор.

Замине ҳама рӯи ӯ санглох
Ба дидан дурушту ба паҳно фарох. *Унсурӣ*

Ниҳода фалак номи онро камох,
Раҳаш бар яке саҳмгин санглох. *Ҳотифӣ*

**САНГОЗМОЙ** سنگآزمای бардорандаи сангҳои вазнин ҳамчун варзишгар.

Ту низ ар най марди сангозмой,
Сабуксанг шав, то намонӣ ба ҷой. *Низомӣ*

**САНГОСАН** *х.* سنگسن каҷова.

Подшоҳ дар вақти кӯч дар сангосан хобида ва чодир бар сар меандохт. *«Таърихи Фаришта»*

**САНГПУХТ** سنگپخت навъе аз нон, ки ба рӯи сангрезаҳои тафсида мепазанд.

[Дар дукони нонвой] шӯри сангпухт гиребони нони тунук дарида. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САНГПУШТ** سنگپشت ҷонвари хазандаи сустрафторе, ки баданаш дар косаи устухоние ҷой гирифтааст.

Овози гирудори шутур чун баланд шуд,
Дарҳол сангпушт биёмад тапон-тапон. *Сайидо*

**САНГРЕЗ** سنگریز резиши санг, сангборон; *киноя аз* падид омадани ҳодисаҳои душвор ва ногувор; ◇ **ин сангрез** *киноя аз* дунё.

Магар чора созам дар ин сангрез,
Чу беҷода аз санг ёбам гурез. *Низомӣ*

**САНГРЕЗА** سنگریزه сангҳои майда.

Яке аз бузургон Ҳорунро дид, дар ҳуфра сару по бараҳна бар сангрезаи гарм истода.
*Аҳмади Дониш*

**САНГСОН** سنگسان сангмонанд; *маҷ.* вазнин, бос̌абот, устувор.

Сангсон шав дар қадам, не ҳамчу об,
Ҷумла рангомезию тардоманӣ. *Ҳофиз*

**САНГСОР** سنگسار **1.** сангандозӣ, сангғуррони.

Дар зимистон шуд дарахт аз баргу бор
Уру холӣ, нест он дам сангсор. *Шоҳидӣ*

**2.** *таър.* сангборон, яке аз намудҳои ҷазо, ки гунаҳгорро дар кӯчаҳо гардонда ё дар майдоне гузошта, бо сангборон мекуштанд, раҷм.

Агар аширaт ва хешони ту бисьёр набудӣ, мо туро сангсор мекардем. *«Таърихи Табарӣ»*

Агар кунад хиради шишадил гаронҷонӣ,
Ба ратлҳои гарон сангсор хоҳам кард. *Соиб*

**САНГТАРОШ** سنگتراش устое, ки аз санг ҳайкал, лавҳа ва ғ. метарошад.

Қиссаи ишқ худ равад пеши фусурдагон, вале
Сангтарош кай харад гавҳари шабфурӯзро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САНГУЛА** سنگله нони орди сӯк, нони арзан.

Гуфтам, ки арманист магар хоҷа Бул-Амид,
Ки нони гандумин нахӯрад ҷуз ки сангула.
*«Луғати фурс»*

**САНГФАРСО** سنگفرسا сангшикан, сангсой.

Сипоҳе ба ҳам кард чун кӯҳи Қоф,
Ҳама сангфарсою оҳаншикоф. *Низомӣ*

**САНГХОР** سنگخوار паррандаи ботлоқии дарознӯл.

Пароканда бо мушкдам сангхор,
Хурӯшон ба ҳам шораку лоласор. *Хатирӣ*

**САНГШИКАН** سنگشکن он ки санг мешиканад.

Сангзанро сангшикан лозим аст. *Зарбулмасал*

**САНГӢ** سنگی мансуб ба санг I; ◇ **меъдаи сангӣ** меъдаи пур.

Асири банди шикамро ду шаб нагирад хоб,
Шабе зи меъдаи сангӣ, шабе зи дилтангӣ. *Саъдӣ*

**САНДАЛ** I *ҳ-а.* صندل дарахти ҳамешасабзе, ки дар минтақаҳои гарм мерӯяд; чӯби он хушбӯст ва хосияти давоӣ дорад.

Сандали суда дарди сар бибарад,
Таб зи дил, тобиш аз ҷигар бибарад. *Низомӣ*

Дарахтест сандал хунук дар мизоҷ,
Пан иллати гармтабъон илоҷ. *Ҷомӣ*

Фарозаш ҳавдаче аз оҷу сандал,
Ки зар мешуд зи рашки зевараш ҳал. *Ҳозиқ*

**САНДАЛ** II *ю.* سندل навъе аз пойафзор.

Гирифтам, ки ҷое расидӣ зи мол,
Ки заррин кунӣ сандалу чочала. *Унсурӣ*

**САНДАЛ** III ||**САНДАЛӢ** سندل||سندلی номи шаҳре дар Ҳиндустон дар «Шоҳнома».

Дигар шоҳи Сандал, ки буд номдор,
Ҳамон шоҳи Ҷандал гави комгор. *Фирдавсӣ*

Ба мардӣ ҷаҳонро гирифта ба даст,
Варо Сандалӣ буд ҷои нишаст. *Фирдавсӣ*

**САНДАЛСАРОЙ** صندلسرای: **(ин) сандалсарои обнусӣ** *киноя аз* дунъё.

Дар ин сандалсарои обнусӣ,
Гаҳе мотам бувад, гоҳе арӯсӣ. *Низомӣ*

**САНДАЛСОЙ** صندلسای 1. соянда и сандал; сандалмол.

Муштариро зи фарқи сар то пой
Дарди сар диду гашт сандалсой. *Низомӣ*

2. *маҷ.* хушбӯ.

Сандалу уд ҳар суе бар пой,
Бод аз ӯ удсӯзу сандалсой. *Низомӣ*

**САНДАЛӢ** I صندلی чорпоя барои нишастан, курсӣ.

Чағатой бар сари сандалӣ нишаста буд, фавҷе куланг дид, ки дар таярон буданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Амир он қадар хандид, ки наздик буд аз болои сандалӣ афтад. *Садри Зиё*

**САНДАЛӢ** II سندلی *ниг.* сандал III.

**САНДАРӮС** *ю.* سندروس 1. навъе аз моддаи шилиммонанди зардранги шабеҳ ба каҳрабо, ки аз дарахт ҳосил мешавад.

Зи гардаш ҳаво гашта чун сандарӯс,
Замин сар ба сар тира чун обнус. *Фирдавсӣ*

Хуросониён даридадирафш, нигунсоркӯс, ба лаби хушк ва рухсора чун сандарӯс... *«Равзат-ус-сафо»*

2. *киноя аз* зард; зарди моил ба сурхӣ.

...Аз ин даҳри пурҳилату пурфусӯс,
Ки гаҳ сандарӯс асту гаҳ обнус. *Хоҷу*

**САНДИД** صندید марди бузург, диловар.

**САНДОН** سندان *ниг.* **синдон.**

**САНДОНШИКАН** سندانشکن *ниг.* **синдоншикан.**

**САНДОНШИКОФ** سندانشکاف *ниг.* **синдоншикоф.**

**САНДУҚ** *а.* صندوق 1. қуттии калон, ки дар он чизҳо мемонанд.

Ҷунбиши хеш аз ҷое ба ҷое шавад чунон ки ҷома андар сандуқ бувад ва сандуқ аз ҷое ба ҷое шавад.
*Ибни Сино*

2. каҷоваи сандуқмонанде, ки бар пушти фил баста ба дарунаш нишаста тирандозӣ мекардаанд.

Ҳазорон далерони рӯзи набард
Ба сандуқ-дар новакандоз кард. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* тобут.

Гузин кард сандуқ бар ҷои кох. *Фирдавсӣ*

**сандуқи турбат** сағона (сақона)-и қабр.

Тавонгарзодаеро дидам бар сари гӯри падар нишаста ва бо дарвешбачае мунозара дарпайваста, ки сандуқи турбати мо сангин аст ва китоба рангину фарши рухом андохта. *Саъдӣ*

◇ **сандуқи роз** *киноя аз* сина ва дил.

Хозини ганҷина гиреҳ кард боз,
Роз бурун рехт зи сандуқи роз. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сандуқи фалак** *киноя аз* осмон.

Хадангашро гар он монеъ нагаштӣ,
Зи сандуқи фалак паррон гузаштӣ. *Ҷомӣ*

**САНДУҚА** صندوقه: **сандуқаи сина** қафасаи сина, сина.

Чун барқи баҳор, ки аз қавси қузаҳ ҷастан гирад, бар сандуқаи синаи пуркинаи мухолифон ... меомад ва аз пушти эшон меҷаст. *«Фатҳнома»*

**САНЕЪ** *а.* صنیع *ниг.* **сонеъ.**

Санеъе, гар ӯ амрфармо шавад,
Сари сарварон хоки ғабро шавад. (2) *Шодӣ*

**САНИА** *а.* صنیعه кори нек, некуӣ, эҳсон.

**САНИЙЯ** *а.* سنیه *муаннаси* **санӣ; суннати санийя** расму одати писандида.

Ин фақири ҳақири касируттақсир Нуриддини Ҳиравӣ бар суннати санийяи он ҳазрат воқеате, ки дар фатҳи Ҳирот воқеъ шуда буд, калимае чанд ба расми ёддошт бар сафҳаи замона гузошт. *«Фатҳнома»*

**САНИН** I *а.* سنین тез, тез кардашуда (оид ба теғ).

Ҳар куҷо боғе бувад, он ҷо бувад овози мурғ,
Ҳар куҷо мурғе бувад, он ҷо бувад тири санин.
*Манучеҳрӣ*

**САНИН** II *а.* سنین ҷ. **сана; санин ва аъвом** солҳо ва солҳо, солҳои бисьёр.

Сиву шаш марҳала аз мароҳили санин ва аъвом тай шудааст. *«Таърихи Фаришта»*

**санину** шуҳур солҳову моҳҳо; *муҷ.* **шуҳур (шуҳуру санин).**

Ба кашфи румузу ба дарки умур
Надида назираш санину шуҳур. *Садри Зиё*

**САНИЯ** *а.* ثنیه яке аз чор дандони пеш.

**САННОЪ** *а.* صناع санъаткор, сонеъ, ҳунарманд, пешавар, косиб.

Аз ҳама санноъҳо, ки дар он шаҳр буд, кафшгар бештар буд. *Носири Хисрав*

Сари сонеъ ба гардун-бар фароз аст,
Салотинро ба санноон ниёз аст. *Носири Хисрав*

**САНО** I *а.* ثنا 1. мадҳ, таҳсин.

Чун бихонд, ҳамагон хира бимонданд, Барзӯяро саноҳо хонданд. *«Калила ва Димна»*

Ман боре бар ҳеҷ ҳоким ва волӣ сано нагӯям, агар нек бошад ва агар бад. *Аҳмади Дониш*

2. ситоиш, шукр ва сипос.

Санои пири харобот боядам гуфтан,
Ки дод бо мани махмур пои хум ҷоро. *Туғрал*

**сано рондан** ситоиш кардан, мадҳ кардан; ташаккур гуфтан.

**САНО** II *а.* سنا 1. рӯшаноӣ, дурахшонӣ; 2. баландӣ, рифъат, олидараҷагӣ.

Агар аз нуфус гӯем, ба мадади маҷду сано маҷол наёбем. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**САНОАТ||СИНОАТ** *а.* صناعت кори эҷодӣ; ҳунар; пеша.

Ва он мардумон, ки ин саноат [бофандагӣ] мекарданд, пароканда шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Кимиёе кунам туро таълим,
Ки дар иксиру дар саноат нест. *Анварӣ*

**САНОАТВАР** صناعتور ҳунарманд, пешавар.

Аз ҳар ҷинс саноатварон, ки андар лашкар ба кор оянд, мухайё кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**САНОБИЛ** *а.* سنابل *ҷ.* **сунбул.**

Зи нӯги найзаҳои найзадорон
Шуда водӣ чу атрофи санобил. (1) *Манучеҳрӣ*

**САНОГАР** ثناگر санохон, мадҳ ва ситоишкунанда.

Табъат, ки кимиёи зари рӯзгори ӯст,
Бар садри рӯзгор саногар никӯтар аст. *Хоқонӣ*

**САНОГУСТАР** ثناگستر *ниг.* **саногӯй.**

Бар толеи қавиш дуогӯй Муштарӣ,
Бар талъати беҳиш саногустар офтоб. *Анварӣ*

Менахоҳӣ, ки ман зи андак саъй
Бошамат дар ҷаҳон саногустар. *Заҳири Форьёбӣ*

**САНОГӮЙ** ثناگوی санохон, ситоишкунанда, мадҳкунанда.

**САНОДИД** *а.* صنادید *ҷ.* **сандид.**

Бориқ бо ҷамъе аз санодиду аъён ба қайд мубтало гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Қозӣ Байзовӣ дар таърих меоварад, ки Хоҷа Шамсуддини Муҳаммад ва Хоҷа Алоуддин аз санодиди Хуросонанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**САНОДИҚ** *а.* صنادیق *ҷ.* **сандуқ.**

Он гоҳ амвол ва санодиқе, ки бар мол машҳун буд, ба манзили худ овардам. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**САНОЕЪ** I *а.* صنائع *ҷ.* **саноат||синоат.**

Китоби «Ҳадоиқ-ус-сеҳр» дар саноеи шеър таснифи ӯ [Рашидиддини Ватвот] аст. *Ҷомӣ*

**САНОЕЪ** II *а.* صنایع *ҷ.* **сания.**

Зинҳор ҳоҳандагонро ба забон наранҷонӣ, ки он бинои саноеи туро мунҳадим кунад. *Авфӣ*

**саноеу авориф** некиҳо ва бахшишҳо.

Чӣ гуна раво дорам, ки дар муқобалаи саноеу аворифи ӯ тақоуду таҳовун ҷоиз шумурам. *«Равзат-ус-сафо»*

**САНОЁ** *а.* ثنایا *ҷ.* **сания** чор дандони пеш, ду дандони боло ва ду аз поён.

Ангушти арғанунзани румӣ ба захма-бар
Табларзаи сано ба саноё барафканад. *Хоқонӣ*

**САНООТ||СИНООТ** *а.* صناعات *ҷ.* **саноат||синоат.**

Мусаххарнигор аст мар-чиниёнро
Чу бағдодиёнро саноoти алвон. *Носири Хисрав*

**САНОР||СИНОР** سنار ҷои пасти дарьё, ки киштӣ дар он ҷо ба лою гил дармонда аз ҳаракат бозмемонад.

Дамон ҳамчунон киштии морсор,
Ки ларзон бувад монда андар синор. *Унсурӣ*

**САНОХОН** ثناخوان 1. мадҳкунанда, ситоишгар; 2. шукркунанда, сипоскунанда.

Санохонаш аз ҳар тараф фатҳу нусрат,
Қазо дар рикобаш, қадар дар инонаш. *Савдо*

**САНОҶИҚ** *а.* سناجق *ҷ.* **санҷақ.**

Боз надорад инону боз намонад,
То назанад дар Яман саноҷиқи иқбол. *Манучеҳрӣ*

**САНТУР** سنتور асбоби мусиқии чангмонанд.

**САНТУРЗАН** سنتورزن он кӣ сантур менавозад.

Кабк ноқусзану шорак сантурзан аст,
Фохта найзану бат шуда танбурзано. *Манучеҳрӣ*

**САНЪ** *а.* صنع *ниг.* **сунъ.**

**САНЪАТ** *а.* صنعت 1. пеша, ҳунар; касбу шуғл.

Ӯро Монӣ гуфтандӣ ва мӯъҷизаи ӯ санъати тасвир будӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**санъат бастан** ҳунар нишон додан, ҳунар ва ё фан ба кор бурдан.

Нақши девонаву тасвири ҷунунро қаламам
Санъате баст, ки гӯӣ зи Фаранг омадааст. *Савдо*

**санъат кардан** ҳунар ба кор бурдан.

Бад-он сурат чу санъат кард лахте,
Бичаспонид бар шохи дарахте. *Низомӣ*

2. *адш.* такаллуф дар сухан, суханоройи, ҳунарнамоӣ дар назму наср; **санъати лафзӣ** санъати шеърӣ, ки дар он шакли калимаҳо ба назар гирифта мешавад; **санъати лутф** санъатест, ки калимаҳои ҳамшакли гуногунмаъно дар як байт оварда мешаванд, мас. дар байти зерини Камоли Хуҷандӣ:

Гуфтам: Давои дарди диламро хате навис.
Гуфто: Давот чун бинависам, давот нест.

Давоти аввал ба маънои «давои ту» ва дуввум ба маънои «сиёҳидон» омадааст; **санъати маънавӣ** санъати шеърӣ, ки дар асоси ба назар гирифта шудани маънои калимаю иборахо тартиб ёфтааст ва навъҳои он ташбеҳ, талмеҳ ва ғ. аст.

**САНӢ** *а.* سنی 1. баланд, олӣ; 2. баландмартаба, олиҷоҳ.

Бо синону теғ лоба чун кунӣ,
К-ӯ асир омад ба дасти он санӣ. *Румӣ*

**санҷ** سنج *асоси замони ҳозираи* **санҷидан.**

**САНҶ** سنج *ниг.* **синҷ.**

**САНҶАҚ** *т.* سنجق алам, байрақ, ливо, нишони фавҷ; парчам.

Шаҳон санҷақи зар барандохтанд,
Ба ховарзамин сар барафрохтанд. *Ҳоҷу*

**САНҶИД** سنجد мевае аз ҷинси уннобб, ки мағзаш сафеду ордмонанд буда, пӯсти сурхи нозук дорад, ҷигда.

**САНҶИДАГӮ(Й)** سنجیده گو(ی) он кӣ санҷида сухан мегӯяд, пухтагап.

Ҷавонест озодаву некхӯ,
Хирадманду донову санҷидагӯ. *Садри Зиё*

**САНҶИДАКОР** سنجیده کار озмудакор, пухтакор.

[Уқалои ӯзбакон] аз барои барпо кардани қалъае мардумони ... санҷидакорро фармуданд, ки ҷое дарьёбед, ки то дар он ҷо қалъа барпо кунем. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**САНҶИДАН** سنجیدن 1. баркашидан; вазн кардан; паймудан.

Пеши муфлис зари зиёда масанҷ,
То напечад чу аждаҳо бар ганҷ. *Низомӣ*

2. озмоиш кардан; андоза гирифтан; муқоиса кардан.

Бас зарур афтод, ки манофеъ ва мазорри ҳар ду касбро ба шумор орем, фавоид ва маҳосили ҳар ду муктасабро бисанҷем. *Аҳмади Дониш*

3. қиёс доштан, арзидан, шоён будан.

Зӯҳди ман бо ту чӣ санҷад, ки ба яғмои дилам
Масту ошуфта ба хилватгаҳи роз омадай. *Ҳофиз*

**сухан санҷидан** тааммул карда сухан гуфтан, фаҳмида сухан гуфтан, баркаш карда гап задан.

Хирадмандон гуфтаанд: Ҳар кӣ сухан насанҷад, аз ҷавоб биранҷад. *Саъдӣ*

**САНҶОБ||СИНҶОБ** سنجاب 1. навъе аз ҳайвон, ки калонтар аз калламуш буда, дар ҷангалу бешазорҳо зиндагӣ мекунад; 2. пӯсти санҷоб, ки пурмӯю нарму латифи хокистарранг буда, дар либосҳо ба кор мебаранд.

Чу синҷобу қоқум, чу рӯбоҳи гарм,
Чаҳорум самур аст, к-аш мӯй нарм. *Фирдавсӣ*

Мӯинаҳо пӯшидан, мисли санҷоб, ӯ расм ниҳод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи гулхан домане хокистар овард,
Ба хилват бистари санҷоб густард. *Ҷомӣ*

**САНҶОБӢ** سنجابی мансуб ба санҷоб.

Ҳангоми он шуд, ки хайма ва соябони санҷобии саҳоб баланд гашта аз борандагӣ тараддуд ва ҳаракат душвор гардад. *«Таърихи Фаришта»*

**САОДАТ** *а.* سعادت хушбахтӣ, некбахтӣ, масъудӣ, бахтьёрӣ; *муқобили* **шақоват.**

Касе, ки ёри вафодори меҳрбон дорад,
Саодати абаду умри ҷовидон дорад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ва ҳукумат олатест, ки бад-он саодат ва некномии дуньёву охират касб метавон кард. *Аҳмади Дониш*

**САОДАТМАНД** سعادتمند масъуд, хушбахт.

Насиҳат гӯш кун, ҷоно, ки аз ҷон дӯстар доранд
Ҷавонони саодатманд панди пири доноро. *Ҳофиз*

**САОДАТНИШОН** سعادت‌نشان он кӣ нишонаҳои бахту саодат аз ӯ ҳувайдост, хушбахт.

Фасоҳатбаёну балоғатқарин,
Саодатнишону шарафофарин. *Садри Зиё*

**САОДАТПАРТАВ** سعادت‌پرتو он чӣ нури саодат медиҳад; *маҷ.* хушбахтиовар.

Давлати сӯҳбати он шамъи саодатпартав
Боз пурсед, худоро, ки ба парвонаи кист? *Ҳофиз*

**САОДАТЬЁР** سعادت‌یار бахтьёр, масъуд, хушбахт.

Хез, Билқисо, саодатьёр шав!
В-аз ҳама мулки Сабо безор шав! *Румӣ*

**САОДОТ** *а.* سعادات *ҷ.* **саодат.**

Саодат хоҳӣ, аз одат гузар кун,
Ки тарки одат аст асли саодот. *Ҷомӣ*

Ба майдони давлат ниҳодӣ чу гом,
Гирифтӣ саодоти гетӣ тамом. *Шодӣ*

**САОЛИБ** *а.* ثعالب *ҷ.* **саълаб.**

Саманзор гашта диёри салоҳиф,
Чаманзор гашта виҷори саолиб. *Манучеҳрӣ*

**САОЛИК** *а.* صعالیک *ҷ.* **саълук.**

Абвоби хазоин кушода, нисбат ба зуафо ва мамолику [صعالیک] саолик ва мулуки мамолик [ممالک] эҳсони бешумор ба ҷой овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**САОМАТ** *а.* سآمت малолат; озурдахотирӣ, сутӯҳ.

Маликро аз сӯҳбати ӯ саомат ва малолат рӯй намуда дар ҷустуҷӯи баҳона буд, то худро аз сӯҳбати он... раҳой диҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

**САПЕД||САФЕД** سپید||سفید яке аз рангҳои асосӣ, ранги барф ва шир; **сапед шудани чашм** (*ё* **дида**) кӯр шудан; *киноя аз* хира шудани нури чашм.

Дидаи ман шуд сапед аз ҳаҷру дил торик монд,
Хонаҳо торӣ шавад, чун парда дар равзан кашанд. *Хоқонӣ*

Чашми гардун мешавад шабҳо сафед аз интизор,
Чархи бехуршед чун пири ҷавон гумкардаест. *Сайидо*

**САПЕДА||САФЕДА** سپیده||سفیده 1. қисми сафеди тухми мурғ, ки мағзи зарди онро печонда гирифтааст; 2. сафедадам, субҳидам.

Хурӯси кунгураи ақл пар бикӯфт, чу дид,
Ки дар шаби амали ман сапеда шуд пайдо. *Хоқонӣ*

Вале чун сафеда барорад нафас,
Ба ҷунбиш дароранд мурғон ҷарас. *Ҳоҷу*

Сапеда ҷоми зардеро аз он бар тоси сабз орад,
Ки аз дасти сияҳчашмон ба лаб гирӣ май аҳмар. *Бадри Ҷоҷӣ*

**сапедаи бом** сапедадам, субҳдам.

Ба вақте омад, к-аз бохтар сапедаи бом
Ҳамебаромаду шаб буд дар ҷаноҳи ҳарб. *Фаррухӣ*

**сапеда дамидан** а) дамидани субҳ; б) *кинояаз* сафед шудани мӯй.

Нашот он гаҳ аз ман рамидан гирифт,
Ки шомам сапеда дамидан гирифт. *Саъдӣ*

**САПЕДАДАМ||САФЕДАДАМ** سپیده‌دم||سفیده‌دم **1.** бомдод, субҳидам, субҳ; **падид омадани сапедадам** а) дамидани субҳ; б) *кинояаз* пайдо шудани сафедӣ дар мӯй.

Чу рӯзи ҷавонӣ ба поён расид,
Сапедадам аз машриқ омад падид. *Низомӣ*

**2.** ҳангоми бомдод.

Дарахти гул сапедадам ба ҳар бинанда бинмояд,
Ҳар он-ч андар дили пурхуни ӯ рози ниҳон бошад. *Фаррухӣ*

Сапедадам, ки сабо бӯи дӯстон гирад,
Чаман ба зулф, ҳаво накҳати ҷинон гирад. *Ҳофиз*

Хуш он даме, ки дарояд сафедадам зи дарам
Пур аз ситораву маҳ карда хонумони маро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САПЕДАДАМОН** سپیده‌دمان **1.** дар вақти дамидани субҳ, саҳаргоҳон.

Шавам, чармаи гомзан зин кунам,
Сапедадамон ҷустани кин кунам. *Фирдавсӣ*

Сапедадамон чун насими баҳор
Хабар додӣ аз корвони татор... *Хоҷу*

**2.** *бомбод*, субҳидам.

Шаби тираро то сапедадамон
Биёяд, наҷӯяд ба раҳ-бар замон. *Фирдавсӣ*

**САПЕДГОР** سپید گار *ниг.* **сапедкор.**

**САПЕДГОРӢ** سپید گاری *ниг.* **сапедкорӣ.**

**САПЕДДАСТ** سپیددست **1.** сахӣ, ҷавонмард, он кӣ дасташ некӣ орад; **2.** *кинояаз* мӯъҷизакор.

Даҳри сапед(а)даст сияҳкосаест саъб,
Мангар ба хушзабонии ин турш мезбон. *Хоқонӣ*

**САПЕДКОР||САПЕДГОР** سپیدکار||سپیدگار некӯкор; хушбахт.

Хоқониё, наҷот мабину шифо мабин,
К-андар шифот иллату зояд наҷот бим,
К-андар шифо-т оризаи ҳар сапедкор,
В-андар наҷот мӯҳликаи ҳар сияҳгилем. *Хоқонӣ*

Чашми сияҳи сапедкорат
Дар кори ҷаҳон сияҳ баромад. *Анварӣ*

**САПЕДКОРӢ||САПЕДГОРӢ** سپیدکاری||سپیدگاری некӯкорӣ; хушбахтӣ.

Ҳиҷрони сияҳ гар аз туам гашт,
Он низ ҳам аз сапедкорист. *Анварӣ*

**САПЕДНОМ||САФЕДНОМ** سپیدنام||سفیدنام некном.

Чун Қайс сапедном гардад
В-он сайд буруни дом гардад? *Шоҳин*

**САПЕДӢ||САФЕДӢ** سپیدی||سفیدی **1.** дорои ранги сафед будан, сафедрангӣ.

Ва чун пурсӣ, ки сиёҳӣ ва сапедӣ ва сурхӣ чиянд? *Ибни Сино*

**2.** *маҷ.* некӣ, росткорӣ, кори нек, хубӣ.

Сапедӣ кун ҳақиқат ё сиёҳӣ,
Ки набвад мормоҳӣ ёри моҳӣ. *Низомӣ*

◇ **ин сафедиву сиёҳиҳо** *кинояаз* ҳодисаҳои неку бади ҳаёт.

Ин сафедию ин сиёҳиҳо
Чашму тасвиру бенигоҳиҳо... *Бедил*

**САПЕДҶОМА||САФЕДҶОМА** سپیدجامه||سفیدجامه пайрави Муқаннаъ, ки ба муқобили истилогарони араб шӯриш карда буд.

Чун Муқаннаъ падид омад, фитнаи сапедҷомагон ба рӯстои Бухоро зоҳир шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**САР** سر **1.** калла, яке аз узвҳои бадани инсон ва ҳайвон, ки аз гардан ба боло воқеъ буда, мағз, чашм, гӯш, бинӣ, даҳон ва ғ. дар он ҷой гирифтааст.

Як шаҳру ду подшаҳ нагунҷад,
Ду сар ба яке кулаҳ нагунҷад. *Шоҳин*

**сари шӯрида** сари пуршӯр, сари савдоӣ.

То дил андар хами он зулфи парешон наравад,
Сари шӯридаи ман бар сари сомон наравад. *Шоҳин*

**2.** раис; сарвар; сардори лашгар.

Гирифтанд гирдаш диловар сарон,
Пиёда бибурдандаш он сарварон. *Фирдавсӣ*

Гуфт: Эй сари сарварони олам,
Олам ҳама тан, ту ҷони олам. *Шоҳин*

Сар нест — сомон нест. *Зарбулмасал*

**3.** оғоз, аввал, ибтидо; асос.

Хӯрдани май ҳар баднеросг сар,
В-он ки бадаш мехӯрад, он худ батар. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сари ҳамаи саодатҳо ақл аст. *Аҳмади Дониш*

**сари об** аввали об, ибтидо ва оғози об, сарчашмаи об.

Дур аст сари об аз ин бодия, хуш дор,
То ғули биёбон нафиребад ба саробат. *Ҳофиз*

**сари роҳ** канори роҳ, болои роҳ, саргаҳи роҳ.

Ҳар куҷо азми ту шуд ҷунбон ба фатҳе,
Бар сари раҳ нусрат андар интизорат. *Анварӣ*

**сари чашма** аввали сар задани оби чашма, манбаи об.

Сари чашма шояд гирифтан ба бел,
Чу пур шуд, нашояд гузаштан ба пил. *Саъдӣ*

**4.** болои чизе; рӯи чизе.

Бар сари ҳар сабза, ки пое задам,
Аз дили шӯрида навое задам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Андар ҳисор ҳисоре дигар буд бар сари кӯҳ [ва] ҳеҷ касро бад-он ҳисор роҳ набудӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бар сари он кӯҳ роҳи нек танг,
К-аз убураш буд пои ваҳм ланг. *Ҷомӣ*

**5.** нӯги чизе, қисми интиҳои чизе (ришта, сӯзан, чӯб ва ғ.).

Риштаи дароз пайдо кунам, як сар бар пои ту бандам ва сари дигар дар пои хеш мӯҳкам созам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мусҳафҳои Қуръон биёваранд ва бар сари найзаҳо бастанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба рух пӯшида рӯмоли гулоболуда, бинедаш!
Сари ангушт аз хуни кабоб олуда, бинедаш! *Сайидо*

**сари теғ** (ё **шамшер**) дами шамшер.

Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез. *Саъдӣ*

Аҷаб ду чиз ба як чиз дод як чизаш;
Ба мулк дод сари теғи ӯ қарору қивом. *Унсурӣ*

6. *маҷ.* фикру андеша; қасду ирода.

Ту бар сари қадри хештан бошу виқор,
Бозиву зарофат ба надимон бигузор! *Саъдӣ*

Ба май иморати дил кун, ки ин ҷаҳони хароб
Бар он сар аст, ки аз хоки мо бисозад хишт.
*Ҳофиз*

Дорам он с а р, ки сар андар сари кори ту кунам,
Бо мани дилшуда ҳарчанд саре нест туро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Сари шунидани ашъор дошт лола ба боғ,
Насим ин ғазал оварду хонд бар лола. *Восифӣ*

7. *маҷ.* майлу рағбат; ишқу муҳаббат.

Шунидам, ки бо бандагонаш сар аст,
Хиёнатписанд асту шаҳватпараст. *Саъдӣ*

8. бо изофа ё бо изофа ва пешояндҳо ҳамчун пешоянди номии таркибӣ бо маънои гуногун:

**сари ...** назди ..., пеши ..., болои...

Чун мӯр расидем сари хирмани дунон,
Парвозкунон аз ҳаваси дона гузаштем. *Сайидо*

**аз сари...** а) аз роҳи ..., аз рӯи ..., ба тариқи ...

Нагӯянд аз сари бозича ҳарфе,
Қ-аз он панде нагирад соҳиби ҳуш.
Вагар сад боби ҳикмат пеши нодон
Бихонанд, оядаш бозича дар гӯш. *Саъдӣ*

Хирад, ки аз сари тавфиқ мекунад инсоф,
Шавад ба дидаи таҳқиқ ин ниҳуфта аён. *Шоҳин*

б) ба сабаби ..., аз рӯи ..., аз роҳи ..., ба муносибати ...

Гар боз дигарбора бубинам, магар ӯро
Дорам зи сари шодӣ бар фарқи сар ӯро. *Анварӣ*

Ба карашмаи иноят нигаҳе ба сӯи мо кун,
Ки дуои дардмандон зи сари ниёз бошад. *Саъдӣ*

в) барои ..., ҷиҳати ...

Сарв ситода дар чаман аз сари хидматат ба по,
Наъти ту дар китобҳо сабт бувад варақ-варақ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**андар сари...** *ниг.* **дар сари...**; **ба сари...** назди ..., лаби ..., канори ...

Эй ҷавонмард, оби ҳайвон дар ҷаҳон ошкор аст, аммо расидан ба сари он чашма душвор аст.
*Яҳёи Себак*

**бар сари...** а) дар болои ..., бар болои ...; б) ба пеши ..., ба назди ...

Ҳар сабоҳе ғаме аз даври замон пеш ояд,
Гӯям ин низ ниҳам бар сари ғамҳои дигар. *Саъдӣ*

Гарчи ҳиндуст худ он зулф, чу давлат ёр аст,
Сар ниҳад бар сари зонуи ту ногаҳ-ногаҳ.
*Камоли Хуҷандӣ*

в) ба пеши ..., ба назди ...

Анварӣ чун дар сари кори ту шуд,
Бар сари халқаш чи расво кардаӣ!? *Анварӣ*

Ин калимаро бар сари ҷамъ адо кардӣ. *Авфӣ*

г) дар бораи ...

Чун ки раъи шумо бар савоб аст, маро бар сари он сухан гуфтан ҳикмат набошад. *Саъдӣ*

д) дар болои ..., дар назди ..., назди болини ...

Шахсе ҳама шаб бар сари бемор гирист,
Чун рӯз омад, бимурду бемор бизист. *Саъдӣ*

**дар (ё андар) сари...** дар роҳи...

Макун намоз бар он ҳеҷкас, ки ҳеҷ накард,
Ки умр дар сари таҳсили мол карду нахард. *Саъдӣ*

Рӯзе андар сари кори ту кунам ҷони азиз,
Пеши болои ту боре чу бибоям мурдан. *Саъдӣ*

◇ **сари безабон** сари ҳайвон.

Сари безабон, к-ӯ ба хун тар бувад,
Беҳ аст аз забоне, ки бе сар бувад. *Низомӣ*

**сари даст** панҷаи даст.

Ба бозувони тавонову қуввати сари даст
Хатост панҷаи мискини нотавон бишикаст. *Саъдӣ*

**сари дафтар** сардафтар, саромад.

Куҷо номи асҳоби дониш баранд,
Абулфатҳи Бустӣ сари дафтар аст.
*Завқии Самарқандӣ*

**сари моя** сармоя; молу мулк, сарват; асл ва буньёд.

Зи оғоз бояд, ки доӣ дуруст
Сари мояи гавҳарон аз нахуст. *Фирдавсӣ*

**сари мӯй** *киноя аз* миқдори бисьёр каме.

Сари мӯе аз ин решаҳо наҷунбад, то ба кандан чӣ расад. *Аҳмади Дониш*

**сари ростӣ** худи ростӣ, айни рости гап.

Ҳамехост дидан сари ростӣ,
Ба кор-андарун кажжию костӣ. *Фирдавсӣ*

**сари сабз** *киноя аз* хушию хуррамӣ, беғамӣ.

Дар ин чаман сари сабз он бараҳнапо дорад,
Ки чор мавсими чун сарв як қабо дорад. *Соиб*

**сари сӯзане** *киноя аз* миқдори каме.

Гар афтад бар эшон сари сӯзане,
Даҳанро кушоянд чун равзане. *Низомӣ*

**сари хирагӣ** сари пур аз савдои ботиландешӣ, шӯру ғавғо ва худсарӣ, саркашӣ.

Сари хирагӣ фитна барбаста мӯй,
Суви боҷгоҳи ту оварда рӯй. *Низомӣ*

**сари хок** қабр.

Агар мирам, нахоҳад кам шуд оби чашми намнокам,
Ба ҳар сӯ чашмае хоҳад равон шуд аз сари хокам.
*Фузулӣ*

**сари хум** а) даҳани хум.

Сари хумро кушод сӯфию гуфт:
Ас-сало ҳар касе, ки ошиқи мост. *Шамси Табрезӣ*

б) қисми болоии шароб, ки дар хум мебошад.

Маҷӯй айши хуш аз даври божгуни сипеҳр,
Ки софи ин сари хум ҷумла дурдиомез аст. *Ҳофиз*

**як сар** а) якбора, рост.

Ҳофизо, рӯзи аҷал гар ба каф орӣ ҷоме,
Як сар аз кӯи харобот барандат ба биҳишт. *Ҳофиз*

б) тамоман, аз сар то ба по.

Дона ин ҷо ба хирмане масал аст,
Нуқта як сар китоб дар бағал аст. *Бедил*

**як сар бартар будан** имтиёз ва бартарӣ доштан нисбат ба касе.

Ки моҳест Меҳробро дар сарой
Ба як сар зи шохи ту бартар ба пой. *Фирдавсӣ*

**сар ба мӯҳр** тамға кардашуда, мӯҳрнок; сарбаста, пӯшида.

Он бодае, ки дар хуми ишқ аст сар ба мӯҳр,
Ҷоми дили Заҳир бар ӯ карда соғарӣ.
*Заҳири Форьёбӣ*

Духтар аз ин ҳол пурсид, вазир нукта аз он рози сар ба мӯҳр боз намуд. *«Нигори дониш»*

**сар ба сар** тамоман, аз аввал то охир, ҳама ҷо; ҷумла; ҳама, ҳамааш.

Ба оташгоҳ чизе бекарон дод,
Ки натвон кард онро сар ба сар ёд.
*Фахриддини Гургонӣ*

Мар-ӯро гашт гардану сару пушт
Сар ба сар кӯфта ба коҷу ба мушт. *Унсурӣ*

**сар дар нишеб** ноплйдор, бебақо; ба сӯи бадӣ ва бадбахтӣ раванда.

Зиҳӣ мулку даврони сар дар нишеб,
Падар рафту пои писар дар рикеб. *Саъдӣ*

Шиддати некон рӯй дар фараҷ дорад ва давлати бадон сар дар нишеб. *Саъдӣ*

**аз сар** аз нав, аз сари нав.

Ҷавон шуданд зи сар чархи пиру даҳри хариф.
*Убайди Зоконӣ*

**аз сар то бун** аз аввал то охир.

Мавҷи кариме баромад аз лаби дарьё,
Рег ҳама лола гашт аз сар то бун. *Дақиқӣ*

**(аз) сар то по** (*ё* **қадам**) аз сар то ба по, тамоми бадан; тамом, тамоман.

Бад-ин шеъри тари ширин зи шоҳаншаҳ аҷаб дорам,
Ки сар то пои Ҳофизро чаро дар зар намегирад.
*Ҳофиз*

Сар то қадами вуҷуди Ҳофиз
Дар ишқи ниҳоли ҳайрат омад. *Ҳофиз*

**ба сарат** қасам ба сари ту!

Ба сарат, гар ҳама олам ба сарам бикрӯшанд,
Натавон бурд ҳавои ту бирун аз сари мо. *Ҳофиз*

**сару бун** аввалу охир, оғозу анҷом; ҳама.

Бипурсид пас паҳлавон аз нажод,
Бад-ӯ сарву бун як ба як кард ёд. *Фирдавсӣ*

**сару кор** алоқа, муносибат.

Маҷлису маркабу шамшер чӣ донад ҳаме он-к
Сару кораш ҳама бо гову замин асту гуроз. *Имора*

**сару кор доштан** (*ё* **будан, фитодан**) алоқа доштан, муносибат доштан; дахл доштан.

Эй кош маро бо ту сару кор набудӣ,
То дидаву дил ҳар ду гирифтор набудӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чунки бо кӯдак сару корат фитод,
Ҳам забони кӯдакон бояд кушод. *Румӣ*

Пир гуфт: Хари маро ба нӯхта ва обанд сару коре нест. *Савдо*

**сару пой** сару нӯг, аввалу охир.

Ҳалқаи гӯши туро то шудаам ҳалқабагӯш,
Ҳалқасон кори маро нест сару пой падид. *Ҷомӣ*

**сару сомон, сареву сомоне** басариштагӣ, саранҷомӣ; тартиб ва интизом (дар рафти кор ва зиндагӣ).

Ин ҳама ҳаст, кошкӣ боре
Кори ӯро сареву сомонест. *Анварӣ*

**сару хишт** ибораест, ки дар бораи одами кундфаҳм ва ё якрав гуфта мешавад.

Сари таслими ману хишти дари майкадаҳо,
Муддаӣ гар накунад фаҳми сухан, гӯ: Сару хишт!
*Ҳофиз*

**сар андохтан** а) хам кардани сар дар вақти рақс; рақс кардан.

Чу дар даст аст руде хуш, бизан, мутриб, суруде хуш,
Ки дастафшон ғазал хонему покӯбон сар андозем.
*Ҳофиз*

б) сарро қурбон кардан; мутеъ шудан.

Сар андоз, гар ошиқи содиқӣ,
Ту, бадзаҳра, бар хештан ошиқӣ. *Саъдӣ*

в) сарро бурида партофтан, гардан задан, куштан.

Ба каф теғ ҳар ҷонибе тохтанд,
Буриданд дасту сар андохтанд. *Сайидо*

**сар афрохтан** *киноя аз* фахр кардан.

Шояд, ки сар фарозӣ, то ҷовидон бинозӣ
3-он подшоҳи одил, з-он шаҳриёри доно. *Муиззӣ*

**сар афшондан** сарро қурбон кардан; мутеъ шудан.

Аз Араб то Аҷам ба мавлоӣ
Сар фишонем, гар бифармоӣ. *Низомӣ*

**сар барбурдан** а) сар боло кардан, сар бардоштан; б) сарбаланд шудан; в) *киноя аз* урфи қадими ёд кардани офтоб аз тарафи парастандагони он.

Фаридун ба хуршед барбурд сар,
Ба кини падар танг басташ камар. *Фирдавсӣ*

**сар баргирифтан** *чизеро* пешгирӣ кардан, монеъ шудан.

Фитнаро сар баргирифтам, чун сару кор аз ту дошт,
Ақлро сар баргирифтам, чун ба фармонат набуд.
*Хоқонӣ*

**сар барзадан** *ниг.* **сар (бар)задан; сар баркардан** а) сар бардоштан.

Ҳусни бепоёни ӯ чандон ки ошиқ мекушад,
Зумраи дигар ба ишқ аз ғайб сар бармекунад.
*Ҳофиз*

б) зоҳир ва пайдо шудан; бозшудан, нӯг додан, мас. ҷароҳат ва ғ.

Хун дар дили озурда ниҳон чанд бимонад,
Шак нест, ки сар баркунад ин дард ба ҷое. *Саъдӣ*

**сар баровардан** а) сар боло кардан, сар бардоштан.

Баровард сар марди бисьёрдон,
Чунин гуфт бо хисрави кордон... *Саъдӣ*

б) сабзидан, нумувв кардан, рӯидан.

Сар баровардаст, Соиб, донаи уммеди мо
Дар чунин аҳде, ки дар чашми мурувват об нест.
*Соиб*

в) зоҳир шудан, худро изҳор кардан, худро намоён кардан.

Чу савдо хирадро бимолид гӯш,
Наёрад дигар сар баровард хуш. *Саъдӣ*

**сар баровардани мӯй аз тан** сих шудани мӯй; *киноя аз* дар камоли оташинӣ ва ғазаб будан.

Барошуфта шуд шоҳ аз он зиштрӯй,
Чу теғ аз танаш сар баровард мӯй. *Низомӣ*

**сар бартофтан** рӯ тофтан, рӯ гардондан.

Аз он пас ки бар кина раҳ ёфтанд,
Сар аз ҷустани меҳр бартофтанд. *Низомӣ*

**сар берун бурдан** *аз кори касе* фаҳмидан, пай бурдан.

Осмон беҳуда сар дар ҷайби фикрат бурдааст,
Чун туе бояд, ки сар берун барад аз кори ту. *Соиб*

**сар боззадан** итоат накардан, гардан тофтан.

Қадаме чанд бо ман рафоқат кунӣ ва аз гуфти ман сар бозназанӣ. *Аҳмади Дониш*

**сар бурдан** *аз чизе* а) халос шудан.

Аз ин масоф сар он кас барад, ки чун хуршед
Ҳазор теғ ба як бор аз ниём кашид. *Соиб*

б) *киноя аз* берун шудан аз итоат, нофармон шудан.

Забунӣ чӣ дидӣ ту бар кори мо,
Ки бурдӣ сар аз хатти паргори мо? *Низомӣ*

**сар во задан** эътироз ва гардантобӣ кардан, саркашӣ намудан.

Оқилоне, ки зи занҷири ту сар во задаанд,
Ғофилонанд, ки бар давлати худ по задаанд. *Соиб*

**сар гарон доштан** (*ё* **кардан**) *бар* (*ё бо*) *касе* хашму ғазаб кардан, ҷанҷол ва хархаша намудан ба касе.

Худованди хирман зиён мекунад,
Ки бар хӯшачин сар гарон мекунад. *Саъдӣ*

Худоро, доди ман бистон аз ӯ, эй шеҳнаи маҷлис,
Ки май бо дигаре хӯрдасту бо ман сар гарон дорад. *Ҳофиз*

**сар гирифтан шамъро** қайчӣ кардани нӯги сӯхтаи пилтаи шамъ.

Хилвати ишқ куҷо, нағмаи Мансур куҷо,
Кист, ин шамъи парешоншударо сар гирад? *Соиб*

**сар дарбохтан** ҷон фидо кардан, худро қурбон намудан.

Яке гуфто: Сари ман гӯи худ соз,
Ки сар дарбозаму гардам сарафроз. *Ҳилолӣ*

**сар даровардан** *бо касе* ба касе майл кардан, лутфу марҳамат кардан.

Агар сар дароранду ёвар шаванд,
Ба мо ҷониби шаҳр раҳбар шаванд,
Ба эшон шубонем, то зиндаем,
Вагарна ҳамон гурги даррандаем. *Сайидо*

**сар додан** а) худро фидо кардан, худро қурбон кардан.

Домони ту, эй бути ситамгар,
С а р  м е д и ҳ а м у намедиҳам сар.*

б) раҳо кардан; равон кардан.

Саманди ҷилваро сар додаиву ман зи дунболат,
Ба ин бедасту по гар дасту по гардӣ, чӣ хоҳад шуд? *Сайидо*

**сар доштан** а) майл доштан, хоҳиш доштан.

Ман бар сари онам, ки ба зулфи ту занам даст,
То сунбули зулфи ту чӣ сар дошта бошад. *Соиб*

б) сар кардан, оғоз кардан.

Ман аввал, ки ин кор сар доштам,
Дил аз сар ба якбор бардоштам. *Саъдӣ*

**сареву сирре доштан** *бо касе* савдои ишқу муҳаббат доштан бо касе.

Дар унфувони ҷавонӣ, чунон ки афтад ва донӣ, бо шоҳиде сареву сирре доштам. *Саъдӣ*

**сар duздидан** а) *киноя аз* сар фурӯ кардан (аз хиҷолат ва ғ.).

Ба гиребони тааммул сари худ duздидан
Садафи гавҳари якдонаи хомӯшон аст. *Соиб*

б) *киноя аз* сарпечӣ кардан, қабул накардани фармон.

Зиндагонӣ шеваи аҷз аст, бояд пеш бурд,
Нест сар duздидан аз пушти дуто муздурро. *Бедил*

**сар (бар)задан** а) сар берун овардан, пайдо шудан, зуҳур кардан; ошкор шудан.

Ҳар он кас, ки аз бора сар барзадӣ,
Замона сарашро ҳаме дарзадӣ. *Фирдавсӣ*

Ногоҳ он сир рӯзе сар барзад ва ба гӯши Искандар расид. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Сар зад зи ҷоки паҳлуи ман оташи дарун,
Ман мурғи оташинпарам, ин аст боли ман. *Фузулӣ*

б) сабзидан, нумув кардан.

Соқӣ, биё, ки домани дил шуд канори шох,
Зад чун ҷанобӣ ғунча сар аз ҷӯйбори шох. *Шавкат*

в) тулӯъ кардан; баромадан, пайдо шудан.

Ҳар субҳ, к-офтоби рухат сар занад зи ҷайб,
Гар ман чу субҳ ҷок занам ҷайби ҷон, чӣ айб? *Ҷомӣ*

Чу хур барзадӣ сар зи нилӣ равоқ,
Алам баркашидӣ зи пирӯза тоқ. *Хоҷу*

г) маломат ва сарзаниш кардан.

Эй порсо, чӣ сар заниям з-он ки майфурӯш
Сад кӯза бар сари мани тавбашикан задаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

д) сар бурӣдан, куштан.

Аз камоли ғайраташ он тундхӯи кинаҷӯ
Сарқашонро сар заду дар мулки дил танҳо нишаст. *Ибни Ямин*

**сар кардан** шурӯъ кардан, оғоз намудан, иқдом намудан.

Ба ҳавас шуғли ишқ сар кардам,
Боле аз мавҷи шӯъла тар кардам. *Бедил*

**сар кашидан** а) сарбаланд шудан бо нозу ифтихор.

То кай ба хубӣ сар кашад сарви саҳӣ дар бӯстон,
Бигзар ба боғу ҷилва деҳ сарви баланди хештан. *Ҷомӣ*

б) рӯ тофтан, гардантобӣ кардан.

Ман, ки боре сар ба ришват медиҳам,
Зулфи ту бо ин ҳама сар мекашад. *Анварӣ*

в) қурбон кардан; пешкаш кардан.

Дар пои ту сар кашам ба тӯҳфа,
Дар пеши ту ҷон кунам ба фармон. *Хоқонӣ*

**сар кашидан** *аз чизе* пайдо ва ҳувайдо шудан аз чизе; гул кардан, инкишоф намудан.

... Ки аз қаддаш назокат сар кашида,
Латофат чун гулаш дар бар кашида. *Ҳозиқ*

**сар кашидан** *ба ҷое* а) расида омадан ба ҷое; ноил ва комьёб шудан.

Ибни Ямин, ба манзили мақсуд сар кашид,
Ҳар кас, ки по ниҳод бар ин остони мо. *Ибни Ямин*

б) сар ба дарун кашидан, сар фурӯ бурдан; сар пинҳон кардан ба ҷое, канорагирӣ кардан, бо касе кордор нашудан.

Ман, ки қонеъ шудам ба донаи хеш,
Сар кашам чун садаф ба хонаи хеш. *Низомӣ*

Ба ҷаҳон намонда ҳаргиз қадаре зи меҳрубонӣ,
Сари худ кашидам охир ба диёри бенишонӣ. *Сайидо*

**сар кашидан** *бар касе* исьён кардан, ҷангҷӯӣ кардан бо касе.

Мабодо, ки бар якдигар сар кашанд,
Ба пайкор шамшери кин баркашанд. *Саъдӣ*

**сар кашидан** *бо касе* баробарӣ кардан бо касе, баробар қад барафрохтан бо чизе.

Ту сарви навӣ, хасм—беди куҳун,
Куҷо сар кашад бед бо сарвбун? *Низомӣ*

**сар кӯфтан (ба дар)** сар даровардан, даромадан; паноҳ бурдан.

На даре ҳеҷ саре хоҳам кӯфт,
На баре ҳеҷ баре хоҳам дошт. *Хоқонӣ*

**сар ниҳодан** а) сар фурӯ андохтан, сар хам кардан, *мас.* аз беҳушӣ ё мастӣ.

Эй дареғо, ки ҳарифон ҳама сар биниҳоданд,
Бодаи айш асар карду ҳама афтоданд. *Шамси Табрезӣ*

б) итоат кардан, фармонбардор шудан.

Чун шуморандам амину муқтадо,
Сар ниҳандам ҷумла, ҷӯянд эҳтидо. *Румӣ*

в) сарро тарк кардан, худро фидо кардан, қурбон кардан.

Бинеҳ сар, гар дар ин ҷо ту намегунҷӣ, ки дар сӯзан
Агар ришта намегунҷад, аз он бошад, ки сар дорад. *Шамси Табрезӣ*

г) мурдан, вафот кардан.

Бад-ин доира ҳар ки по дарниҳад,
Чу давраш ба охир расад, сар ниҳад. *Ҷомӣ*

д) баромада рафтан, равона шудан.

Аз сӯҳбати ёрони Димишқам малолате падид омада буд, сар дар биёбони Қудс ниҳодам ва ба ҳайвонот унс гирифтам. *Саъдӣ*

**сар овардан** *бо касе* мувофиқат ва созиш намудан, майлу рағбат пайдо кардан ба касе.

Чу иқболи малик бо ман сар орад,
Чунин бисьёр сайд аз дар дарорад. *Низомӣ*

**сар овардан** *чизеро* гузарондан, ба поён расонидани чизе.

Ба ширинӣ сар орад навбаҳори зиндагониро,
Чу занбӯри асал онро, ки манзил мухтасар бошад. *Соиб*

**сар овардан дар каманди** *касе* таслим ва мутеъ шудан ба *касе*.

Нагашта чу гул пойбанди хасон,
Наёварда сар дар каманди касон. *Ҷомӣ*

**сар омадан** а) тамом шудан, ба охир расидан; хотима ёфтан.

Сар омад чун замони ноумедӣ,
Ба хобе Юсуф аз зиндон барояд. *Соиб*

б) саромад шудан, аз ҳама боло шудан, мумтоз гардидан.

Яке дар санъати куштӣ гирифтан сар омада буд, се саду шаст банди фохир донистӣ. *Саъдӣ*

**сар паст афгандан** сар хам намудан, таъзим кардан.

Қасе, к-ӯ ҷавон буд, тоҷе ба даст
Бари қайсар омад, сар афганда паст. *Фирдавсӣ*

**сар паст кардан** иззату эҳтиром кардан.

З-ин пеш надод фурсатам даст,
Қ-андар қадамат саре кунам паст. *Шоҳин*

**сар печидан** рӯ тофтан, рӯй гардондан, рад кардан.

Агар сулҳ хоҳад адӯ, сар мапеч,
Вагар ҷанг ҷӯяд, инон бармапеч. *Саъдӣ*

**сар пеш доштан** а) сар хам кардан; мағлуб шудан.

Биёндеш аз он пашшаи нешдор,
Ки Намрудро гуфт: Сар пеш дор! *Низомӣ*

б) мағлуб кардан касеро.

Чу душман дуӣ дар сари хеш дошт,
Замона сарашро ҳамон пеш дошт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сар ситондан** ҷазо додан; куштан.

Бад-он то фиристем наздики шоҳ,
Чи саршон ситонад, чи бахшад гуноҳ. *Фирдавсӣ*

**сар тофтан** сарпечӣ кардан, саркашӣ кардан, нофармонӣ кардан.

В-ар худ сар аз ин сухан битобӣ,
Бешубҳа сазои хеш ёбӣ. *Шоҳин*

Чу иқболаш аз дӯстӣ сар битофт,
Ба ноком душман бар ӯ даст ёфт. *Саъдӣ*

**сар фаро овардан (ба) гӯши** *касе* ба таги гӯши касе наздик шудан барои оҳиста гап задан.

Сар фаро гӯши ман оварду ба овози ҳазин,
Гуфт, к-эй ошиқи деринаи ман, хобат ҳаст? *Ҳофиз*

**сар фуруд овардан** хиҷил шудан, мулзам шудан; таслим шудан, мутеъ гардидан.

Бад-он поя будӣ ғаюру далер,
Қи инъоми шаҳро шумурдӣ ҳақир.
Зи ҳиммат сари хеш ҳаргиз фуруд
Наёвард, илло ба ваҳйи вадуд. *Садри Зиё*

**сар хоридан** мусоҳила кардан, баҳонаҷӯӣ кардан; таваққуф кардан, таъхир кардан.

Шабу рӯз Баҳром пеши падар
Ҳаме аз парастиш нахорид сар. *Фирдавсӣ*

**сари** *касе* **аз хок бардоштан** касеро аз хорию мазаллат баровардан, ҳимоят ва тақвият кардан.

Он ки мегирьяд ба ҳолам, чашми хунини ман аст,
В-он ки бардорад сарам аз хок, болини ман аст. *Сайидо*

**сари ёрӣ доштан** (*ё* **будан**) фикри дӯстӣ доштан.

Бинол, булбул, агар бо манат сари ёрист,
Ки мо ду ошиқи зорему кори мо зорист. *Ҳофиз*

**сари паймон доштан** ба вафодорӣ бар аҳд майл доштан.

Ба даври он лаби майгун маҷӯ паймони зӯҳд аз ман,
Сари паймон надорам, бар сари паймона хоҳам шуд. *Ҳилолӣ*

**сари расан боз ёфтан** нӯги калобаро ёфтан; *киноя аз* тариқи ҳалли масъалаи мураккабро ёфтан.

Ҳар кас ба шуғли хеш фурӯ рафт, боз ёфт
Аз рои неку бар(а)кати хоҷа сари расан. *Фаррухӣ*

**аз даст берун рафтани сари ришта** сарриштаи кореро аз даст додан, қобилияти идора кардани кореро аз даст додан.

Нарафтааст сари риштае зи даст бурун,
Сар аз даричаи гавҳар чаро ба дар накунӣ? *Соиб*

**сари роҳи** *касе* **гирифтан** пеши роҳи касеро гирифтан, монеъ шудан.

Раҳимхон ... сари роҳи онро [амири Бухороро] гирифта хост, ки ҷанг намояд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**сабз будани сари** *касе* шоду хуррам, зинда ва хушу беғам будани касе, поянда будани касе.

Сарат сабз бодо, дилат шодмон,
Тани пок дур аз бади бадгумон! *Фирдавсӣ*

**сари худ** (*ё* **хеш**) **гирифтан** аз паи кори худ рафтан.

Қасе гуфташ: Акнун сари хеш гир,
В-аз ин саҳлтар матлабе пеш гир! *Саъдӣ*

**сари** *касе* (*ро*) **хӯрдан** *киноя аз* дучори ҳалокат кардан, боиси ҳалокат гаштан, нобуд кардан (шудан).

Аз ҷаҳон гум шуда меҳри падару фарзандӣ,
Варна Рустам ба чӣ боис сари Сӯҳроб хӯрад? *Сайидо*

Мӯҳр зан бар даҳани ханда, ки дар базми ҷаҳон
Сари худ мехӯрад он писта, ки хандон бошад.
*Соиб*

**сари ҳамьён ба барги гандано бастан** *киноя аз* кушодадаст ва сахӣ будан, исрофкор будан.

Бузургӣ хоҳӣ ар, дил дар сахо банд!
Сари ҳамьён ба барги ганд(а)но банд! *Низомӣ*

**сар аз гиребони вуҷуд берун овардан** пайдо шудан, ба дуньё омадан, таваллуд ёфтан.

Вақти он кас хуш, ки чун барқ аз гиребони вуҷуд
Сар бурун оварду бар вазъи ҷаҳон хандиду рафт.
*Соиб*

**сар аз оби бегона шустан** бо зӯрӣ тасарруф кардани молу мулки дигаре.

Сар он гаҳ тавон з-оби бегона шуст,
Ки аз хуни худ даст шӯяд нахуст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**сар аз пой надонистан** сахт маст будан, масти лояъқил будан.

Мастони ман ишқ сар аз пой надонанд,
Дар чист дар ин ҳодиса, девор кадом аст.
*Ибни Ямин*

**сар аз савлаҷони** *чизе* **тобидан** саркашӣ кардан, итоат накардан.

Агар сар аз савлаҷони авомир битобад, ... монанди гӯй дар олам саргардон шавад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**сар аз сари зонуи фикр нагирифтан** ба муроқиба ва ба фикру андеша фурӯ рафтан.

Магир аз сари зонуи фикр сар, зинҳор,
Ки ғунча ҳар чӣ талаб кард, дар гиребон ёфт.
*Соиб*

**сар аз хеш баровардан** фақат худро шинохтан, бо худ маҳдуд будан.

Бедил чаманорои гиребони хаёл аст,
Ёрам нашавад он, ки сар аз хеш барорад. *Бедил*

**сар аз як гиребон баровардан** муттафиқан кор кардан, бо ҳам муттафиқ будан.

Ба ҳам деву парӣ, ҳайвону инсон
Бароварданд сар аз як гиребон. *Бадрӣ*

**сар аз ҳадди паймон берун бурдан** аҳд гусастан, паймон шикастан.

Забонам чу бар аҳд шуд раҳнамун,
Набурдам сар аз ҳадди паймон бурун. *Низомӣ*

**сар аз ҷайби** *чизе* **баровардан** таваҷҷӯҳ намудан.

Як бор сар барор зи ҷайби қабои ноз,
Дасти маро бубин — ба гиребон чӣ мекунад. *Соиб*

**сар ба бистар кардан** сар ба болин гузоштан, хобидан.

Рафт дар коху ҷома дигар кард,
Рахт барбасту сар ба бистар кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**сар ба гард даромадан** *киноя аз* нобуд шудан, мурдан.

Фурӯ мирад уммедворӣ зи мард,
Ки ҳамсолро сар дарояд ба гард. *Низомӣ*

**сар ба гиребон кашидан** хомӯш шудан, садо набаровардан; ба фикру андеша фурӯ рафтан.

Мурғон чу ғунча сар ба гиребон кашидаанд,
Он гул магар ба сайри гулистон баромада. *Сайидо*

**сар ба гоз додан** (*ё* **овардан**) сар ба буридан додан.

Чу шамъ бод бадандеши ту зи шаб то рӯз
Ба гоз дода сар аз сӯзу тан ба сӯзу гудоз. *Сӯзанӣ*

Гар ин мардро сар ба гоз оварӣ,
Бад-ин марз ранҷи дароз оварӣ. *Фирдавсӣ*

**сар ба зону гузоштан** (*ё* **доштан, мондан**) ба фикру хаёл фурӯ рафтан; муроқиба кардан.

Умрҳо шуд, ки сари хеш ба зону дорам,
Ғунчахусбист маро кор паи пераҳане. *Сайидо*

Агар даҳ маҳ гузорам сар ба зону,
Нагардад қатъ васфи нохуни ӯ. *Ҳозиқ*

**сар ба кафи даст ниҳодан** сарро дареғ надоштан, аз ҷон гузаштан.

Чун теғ кашад ишқ ба хунрезии ошиқ,
Ҳар кас, ки ниҳад сар ба кафи даст, шуҷоъ аст.
*Махфӣ*

**сар ба(р) осмон судан** *киноя аз* ба камоли ифтихор ва сарфарозӣ расидан.

Раҳравоне, ки инчунин буданд,
К-аз замин сар бар осмон суданд... *Низомӣ*

**сар ба Парвин кашидан** (*ё* **барафрохтан**) ниҳоят сарбаланд намудан, сарафроз гардонидан, шӯҳрат додан.

В-аз он рӯй лашкар суви Чин кашид,
Сари номдорон ба Парвин кашид. *Фирдавсӣ*

Аз ин сон яке шорсон сохтам,
Сарашро ба Парвин барафрохтам. *Фирдавсӣ*

**сар ба пеш афкандан** а) ба фикр ғӯта хӯрдан, ғарқи хаёл шудан.

Ҳама сарҳо ба пеш афканда буданд,
Ба фикри назм торе канда буданд. *Ҳозиқ*

б) сар хам кардан (аз хиҷолатмандӣ ва ғ.).

Бо ҷуворикори шӯхе гуфтамаш ҳарфе ба дард,
*Сар ба пеш афканду аз шармандагӣ боло накард.*
*Сайидо*

**сар ба роҳ кардан** мураттаб кардан, ба ҷо овардан.

Бурҳонулмулк он рӯзи тамом дар хонаи худ умури фармудаи шоҳро сар ба роҳ мекард.
*«Хизонаи омира»*

**сар ба сар гӯш гардидан** тамоми диққати худро мутаваҷҷеҳи чизе кардан, бо диққат гӯш кардан.

То ҳарфе аз ӯ шунида дар гӯш,
Гардида зи шавқ сар ба сар гӯш. *Ҳилолӣ*

**сар(ро) ба сар овардан** зинда ва сиҳату саломат мондан.

Забон банд кун, то сар орӣ ба сар,
Забон хушк беҳ ё гулӯгоҳ тар? *Низомӣ*

**сар ба(р) чарх** (*ё* **гардун**) **судан** сарбаланд будан, ифтихор кардан.

Ситора, ки бар чарх соид сараш,
Зада сиккан «абдуҳу» бар дараш. *Низомӣ*

**сар ба ҷайб бурдан** хомӯш мондан, аз мардум дурӣ ҷустан.

Сар ба ҷайб чун ғунча бурдаам дар ин гулшан,
Қонеам ба хуни дил, айши бебадал дорам. *Сайидо*

**сар бар бод додан** худро ба ҳалокат дучор кардан.

Чу писта зуд сари хеш медиҳад бар бод,
Ҳар он ки рахнаи лабро намекунад масдуд. *Соиб*

**сар бар остона задан** таъзим кардан, зиёрат кардани остона.

Охируламр пеши даргоҳаш
Ҷумлагӣ сар бар остона заданд. *Заҳири Форьёбӣ*

**сар бар** (*ё* **дар, андар**) **хати** *касе* **ниҳодан** (*ё* **задан, овардан**) изҳори итоат ва фармонбардорӣ кардан.

Ҳамеша бари хатти ӯ сар заданд,
Дам аз меҳри шоҳи Сикандар заданд. *Низомӣ*

Агар сар ниҳад бар хатат сарваре,
Чу некаш бидорӣ, ниҳад дигаре. *Саъдӣ*

*Он кас ки чун қалам наниҳад бар хати ту сар,*
Дар дастмоли ҳодиса монанди мистар аст.
*Бадри Чочӣ*

В-ар з-он ки сар андар хати ҳукми ту наёрад,
Ногаҳ сари шамшери ту умраш ба сар орад.
*Муиззӣ*

**сар дар гилем кашидан** а) сар дар гиребон кашидан; сар дар ҷома печидан; б) хомӯш нишастан; канорагирӣ кардан.

Аҳмақон сарвар шудастанду зи бим
Оқилон сарҳо кашида дар гилем. *Румӣ*

**сар дар гиребон бурдан** хомӯш мондан, таслим шудан, итоат кардан.

Ба таслим сар дар гиребон баранд,
Чу тоқат намонад, гиребон даранд. *Саъдӣ*

**сар дар гиребони адам кашидан** маҳв гардидан, нобуд шудан, мурдан.

Имшаб, эй шамъ, аз сари болини беморон марав,
Бедиле сар дар гиребони адам хоҳад кашид.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**сар дар домани** *касе* **андохтан** паноҳ овардан ба касе.

Магар дар домани хуршед андозад сари худро
Вагарна чашми шабнам сер аз гулзор кай гардад?
*Соиб*

**сар дар канор мондан** ба фикру хаёл фурӯ рафтан.

Аз парешонӣ чу сунбул мондаам сар дар канор,
*Гаштаам мӯеву фикри он миён дорам ҳанӯз.*
*Сайидо*

**сар дар кулоҳи** *касе* **ниҳодан** тобеъ ва фармонбардор будан.

Ниҳоданд сар дар кулоҳаш ҳама,
Ба ҷон хокбӯсони роҳаш ҳама. *Ҳотифӣ*

**сар дар осмон афрохтан** баланд бардошта шудан; баландмартаба шудан; **сар дар пераҳан доштан** пинҳон будан, пӯшида будан.

Гули нашкуфтаам, умрест сар дар пераҳан дорам,
Тамошои чаман рафтаст берун аз димоғи ман.
*Сайидо*

**сар дар пеш афкандан** ба фикру хаёл фурӯ рафтан.

Шоҳи қаландарон чун ин достон шуниданд, фурсате тӯлонӣ сар дар пеш афкананд ва дар муроқаба рафтанд. *Садри Зиё*

**сар дар пеш будан** боадаб будан, бошарму ҳаё будан.

Саре, к-ӯ аз ҳаё дар пеш бошад,
Ба исмат посбони хеш бошад. *Ҳилолӣ*

**сар дар роҳи** *чизе, касе* **будан** садқа ва қурбони чизе, касе шудан, фидо шудан.

Сар, ки на дар роҳи азизон бувад,
Бори гаронест кашидан ба дӯш. *Саъдӣ*

**сар (ан)дар сари** *чизе* **кардан** худро қурбон кардан дар роҳи чизе.

Он кас, ки ба динору дирам хайр наяндӯхт,
Сар оқибат андар сари динору дирам кард. *Саъдӣ*

**сар дар ҳаво шудан** ошуфтадил ва парешондимоғ шудан, ошуфтаҳол гардидан.

Доштам чун сарв аз озодагӣ уммедҳо,
Ман чӣ донистам, чунин сар дар ҳаво хоҳам шудан. *Соиб*

**сару даст барафшондан** *аз чизе* тарк кардани чизе, аз баҳри чизе гузаштан.

Агар дарвеш бар ҳоле бимондӣ,
Сару даст аз ду олам барфишондӣ. *Саъдӣ*

**сару по гум кардан** *киноя аз* ҳайрон ва саросема шудан.

Фиристода з-он посухи мағздор
Сару пой гум кард бемағзвор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аз сари** *чизе* **бархостан** аз баҳри чизе гузаштан, чизеро тарк кардан.

Анварӣ, аз сари ҷаҳон бархез,
Ки на маъшуқаи вафодор аст. *Анварӣ*

Пой дар талаби ту ниҳодаам, аз сари сар бархостаам. *Авфӣ*

**аз сар берун кардан** аз фикр баровардан, дар бораи чизе дигар фикр накардан.

Фикри рӯзи оянда кардаам зи сар берун,
Аз абад наметарсам, бим аз азал дорам. *Сайидо*

**аз сар гирифтан** аз нав ибтидо кардан, аз сари нав шурӯъ намудан.

Ҳеҷ рӯзе маро ба сар н-омад,
То дилам ишқи ӯ зи сар нагирифт. *Анварӣ*

**аз сар гузар кардан** аз баҳри сар гузаштан, тарки сар намудан, қурбон кардани сар.

Агар дорӣ вафо, аз сар гузар кун,
Ки фикри сар дар ин раҳ бевафоист. *Ибни Ямин*

**аз сари** *чизе* **гузаштан** аз баҳри чизе (гуноҳе) гузаштан, сарфи назар кардан.

[Се рафиқ] мутаҳайир фурӯ монданд: на ҳиммати он ки аз сари зар бигзаранд... ва на қуввати он ки бо ҳамдигар қисмат намоянд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳон, аз сари хуни ӯ гузар кун,
Бемории чашми ӯ назар кун! *Шоҳин*

**аз сари паймон рафтан** аҳду паймон шикастан.

Зоҳиди хилватнишин дӯш ба майхона шуд,
Аз сари паймон бирафт, бо сари паймона шуд.
*Ҳофиз*

**аз сар пой сохтан** *бо шитоб* гурехтан.

Қиморе занам бар сари пой в-онгаҳ
Зи сар пой созам, ба по мегурезам. *Хоқонӣ*

**аз сар рафтан** саршор ва лабрез шудан.

Баҳри деги сард оташ меравад,
Не бад-он ки ҷӯшаш аз сар меравад. *Румӣ*

**аз сари** *касе* **рафтан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан.

Маро бошад аз дарди тифлон хабар,
Ки дар тифлӣ аз сар бирафтам падар. *Саъдӣ*

**ба девор расидани сари** *касе* азобу машаққат кашида таҷриба ҳосил кардан.

Аз кӯчаи он зулф кӣ солим ба дар ояд?
Қ-он ҷо сари хуршед ба девор расида. *Соиб*

**ба сар афгандан** сарнагун кардан.

Гӯшаи майхона, эй зоҳид, *ба чашми кам мабин,*
Ҳар кӣ он ҷо по ниҳад, ӯро ба сар меафганад.
*Сайидо*

**ба(р) сар афтодани** *чизе* дар азоби чизе мондан, ба тоқат маҷбур шудан, аз чизе азоб кашидан, ба фалокате дучор омадан.

Шӯхи камонгари ман дил шуд нишонаи ӯ,
Афтод бар сари ман савдои хонаи ӯ. *Сайидо*

**ба сар бардоштан** ҳурмат кардан, хеле эҳтиром нишон додан.

Шӯхи нонкаш *ошиқони хешро хонад падар,*
Нонталабро аз сари ихлос бардорад ба сар.
*Сайидо*

**ба(р) сар будани ҳавои** *касе, чизе* дар фикри касе ё чизе будан, аз сар берун нашудани фикри касе ё чизе.

Ё раб, ки ҳавот бар сарам бод,
Чун ҳаст, аз он фузунтарам бод! *Шоҳин*

**ба сар бурдан** а) ба сар бардошта кашондан.

Ринди шаробхор ба сар мебарад сабӯ,
Мо ҳам бар он сарем, ки бо ӯ ба сар барем.
*Камоли Хуҷандӣ*

б) гузаронидан, рӯзгор гузаронидан; зиндагонӣ кардан.

Шахсе буд, ки бештар умр дар роҳзанӣ ва дуздӣ ба сар бурда. *Авфӣ*

Дар ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе. *Саъдӣ*

в) то ба охири роҳ омада расидан, тай кардан.

Пиёдаи оҷ арсаи шатранҷро ба сар мебарад, фарзин мешавад, яъне беҳ аз он мешавад, ки буд; пиёдагони ҳоҷ бодияро ба сар бурданду батар шуданд.
*Саъдӣ*

**ба сар давидан** бо камоли сидқу садоқат ба хизмат шитофтан, бо ҷону дил ба иҷрои коре шитофтан.

Аз дӯст як ишорат, аз мо ба сар давидан.
*Яҳёи Себак*

**ба сар давон овардан** бо камоли шитоб, ба таври маҷбурӣ кашола карда овардан.

Ҳар он ки саркашие бо ту кард, гардунаш
Ба даргаҳи ту зи ногаҳ ба сар давон овард.
*Убайди Зоконӣ*

**ба сар даромадан** сарнагун афтодан, сарозер афтидан.

Қорҳо ба сабр барояд ва мустаъҷил ба сар дарояд.
*Саъдӣ*

**ба сар овардан** ба поён расонидан, тамом кардан.

В-ар з-он ки сар андар хати ҳукми ту наёрад,
Ногаҳ сари шамшери ту умраш ба сар орад.
*Муиззӣ*

**ба сар омадан** ба охир расидан, анҷом ёфтан, тамом шудан.

Ҳеҷ рӯзе маро ба сар н-омад,
То дилам ишқи ӯ зи сар нагирифт. *Анварӣ*

**ба сар расидан** тамом шудан; ба анҷом расидан.

Ба лаб расид маро ҷону барнаёмад ком,
Ба сар расид умеду талаб ба сар нарасид. *Ҳофиз*

**ба сар рафтан** гузаронда шудан.

Авқоти хуш он буд, ки бо дӯст ба сар рафт,
Боқӣ ҳама беҳосилию бехабарӣ буд. *Ҳофиз*

**ба сар роҳ сипардан** бо камоли итоат ва аз дилу ҷон бо шитоб рафтан.

Ман аз баҳри ин номаи шоҳро
Ба фармон ба сар биспарам роҳро. *Фирдавсӣ*

**ба сар шудан** а) ба охир расидан, тамом шудан.

Дар шаби торики ҳиҷронам ба сар шуд рӯзгор,
Чун тавон кардан, ки шамъи бахти моро нур нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) ба ҳол омадан; ба сару сомон шудан.

Гар дилам з-ин ҳавас ба сар нашавад,
Сар шавад, в-ин ҳавас ба сар нашавад. *Низомӣ*

**ба сар ҷо додан** камоли иззату ҳурмат ба ҷо овардан.

Ҳар куҷо афтодае бинам, ба сар ҷо медиҳам,
*Хори ин саҳро гули рӯи сабад бошад маро.*
*Сайидо*

**бар сари** *касе* **гузар доштан** аз аҳволи касе хабар гирифтан.

Маҷнун, ки ба ҳар тараф назар дошт,
Бар ҳар сари куштае гузар дошт. *Шоҳин*

**бар сари чашми** *касе, чизе* **будан** мақбул ва писандида будан; мӯътабар ва иззатманд будан.

Ҳамеша бар сари чашми ҷаҳон бувад ҷояш,
Тавонад он ки чу абрӯ ба ҳам ду мисраъ баст.
*Соиб*

**бар сари шамъ доман афшурдан** *киноя аз* шамъро хомӯш кардан.

В-ар бар сари шамъ доман афшурд,
Аз соҳиби хона молу ҷон бурд... *Шоҳин*

**(ан)дар сар овардан** ба сар кашидан, пӯшидан.

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор.
*Фаррухӣ*

**дар сар шудан** нобуд шудан.

Ҳеҷ кас ҳамчу тоҷвар, нашуданд,
Ҳама дар сар шуданду сар нашуданд. *Низомӣ*

**ҳама сар гӯш сохтан** саропо гӯш шудан; бо тамоми диққату эътибор гӯш кардан.

Бар нағмаи рубоб ҳама сар масоз гӯш,
Бар соғари шароб машав ҷумла дида тан!
*Бадри Чочӣ*

**САРА** سره **1.** хуб, нағз, писандида.

Сухане хубу нуктае сара гуфт. *Ҷомӣ*

Қазоро Алоуддавла ҳамон соат даррасид, хидмат кардам; гуфт: Сара кардӣ ва ба вақт омадӣ.
*Низомии Арӯзӣ*

**2.** холис, беомезиш, беғаш (дар бораи тилло, нуқра ва ғ.).

Имтиёзи сараву қалби ҷаҳон душвор аст,
Хоса вақте ки ба қаллоб расад саррофӣ. *Ҷомӣ*

**3.** мунтахаб, баргузида, мумтоз.

Сад асби сара ва аъло... каромат фармуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **сара вақт** вақти мусоид ва хуб.

Дар ин ҷунин сара вақте кас он ҷунон маҷлис
Ба ихтиёр надорад, ту ин сухан бигзор!
*Заҳири Форьёбӣ*

**САРАЁН** *а.* سريان ҷорӣ шуда омехтан бо чизе, ба ҳама ҷо расидан, сироят кардан.

Ҷуди ӯ дар ҷумлаи мавҷудот сараён карда.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва ӯ бухоре латиф аст, ки аз хун хезад ва дар аъзои шароин сараён кунад. *Низомии Арӯзӣ*

Акобири ҳукамо сараёни ишқ дар мавҷудот исбот намудаанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**САРАМАРД** سرهمرد некмард, марди нек, марди боақл, зирак, хушьёр.

Биҳӯр, эй нексирати сарамард,
К-он нагунбахт гирд карду нахард. *Саъдӣ*

Мастам куну бехабар аз аҳволи ҷаҳон,
То сирри ҷаҳон бигӯямат, эй сарамард! *Ҳофиз*

**САРАНГУШТ** سرانگشت нӯги ангушт.

Кард чун вай ин ишорат сӯи он,
Аз сарангушти ишорат шуд нишон *Ҷомӣ*

Сарангуштонаш аз боғи назокат
Ба ранги ғунча бар шохи латофат. *Ҳозиқ*

◇ **сарангушт(-*и* ҳайрат) ба дандон газидан** (*ё* **суфтан**) хеле дар ҳайрат ва тааҷҷуб мондан.

Чунки сарҳанг ин ҳикоят гуфт,
Шаҳ сарангушти худ ба дандон суфт. *Низомӣ*

Шаҳаншаҳ чу он зулфу рухсор дид,
Сарангушти ҳайрат ба дандон газид. *Ҳоҷу*

**САРАНДОЗ** I سرانداز 1. сархамшуда; сар хамкунанда (аз мастӣ); калавида-калавида роҳраванда (аз мастӣ).

Чу султон сарандоз бошад зи май,
Фитад бе хабар аз сараш тоҷи кай. *Носири Хисрав*

Мадҳушвор дар қадамат сар фикандаем,
Моро ба ишва масту сарандоз кардаӣ. *Ҷомӣ*

2. далер, бебок.

Сарандоз дар ошиқӣ содиқ аст,
Ки бадзаҳра бар хештан ошиқ аст. *Саъдӣ*

Ин маъшуқи ғаддори нопойдор бисьёр ошиқони сарандозро аз пой даровард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

3. он кӣ аз сар ва аз ҷони худ гузаштааст; ошиқ.

Аз рӯи кулаҳдорӣ дар рӯи сарандозон
Аз сангдилӣ ҳар дам санги дигар андозад. *Хоқонӣ*

Сарандозону ҷонбозон дигарбора бишӯриданд,
Вуҷуд андар фано рафту фано андар вуҷуд омад.
*Шамси Табрезӣ*

**САРАНДОЗ** II سرانداز рӯймол, саргирак.

Аз ниамаш бар сари гардун нигар
Миқнааи симу сарандози зар. *Ҳоҷу*

Сарандозаш ба сар чун чодари субҳ,
Зари сарбанд меҳри ховари субҳ. *Ҳозиқ*

**САРАНҶОМ** سرانجام 1. охир, поён; охири кор; оқибат.

Худовандо, маро маъзул кардӣ,
Саранҷоми ҳама уммол азл аст.
*«Тарҷумон-ул-балоғат»*

Ба ҳасту нест маранҷон замиру хуш мебош,
Ки нестист саранҷоми ҳар камол, ки ҳаст. *Ҳофиз*

Агар султон ин лояро муроот накунад, ҳама умур муаттал монад ва ба саранҷом нарасад.
*Аҳмади Дониш*

**саранҷом кардан** омода кардан, тайёр кардан, ба сомон овардан; саришта кардан.

Пеш аз ин к-ин қафаси танг зи ҳам даршиканад,
Фикри болею саранҷоми паре бояд кард. *Соиб*

2. охиран, дар охир, охируламр, оқибат.

Дарахте, ки талх аст вайро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад. *Фирдавсӣ*

Ба нодонӣ дарафтодам дар ин дом,
Ба доной бирун оям саранҷом. *Низомӣ*

**САРАСПАКӢ** سراسپکی : **ваъдаи сараспакӣ** *кинoя аз* ваъдаи нӯгизабонӣ, ваъдаи дурӯғ.

Аспе, ки ба банда ваъда кардӣ, нарасид,
Ин ваъдаи ту сараспакӣ буд магар? *Сайидо*

**САРАТОН** *а.* سرطان 1. харчанг.

Саратон дар миёни об чун моҳӣ бар тоба бирьён шудӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *нуҷ.* номи бурҷи чорӯм аз 12 бурҷи фалакӣ; 3. моҳи чорӯми соли шамсӣ, ки ба 22 июнь—21 июли соли милодӣ рост меояд; *ниг.* **минтақатулбуруҷ**; 4. *тиб.* маразе, ки дар асари он дар бадан ҷароҳат, варам ва барҷастагиҳо пайдо мешавад, ки намудаш монанди пои харчанг аст.

Саратон омосе бувад гирдшакл, моил ба сабзӣ ва тирагӣ ва ҳаволии он рагҳои бархоста ва мумтало. *«Тибби Юсуфӣ»*

**САРАФГАНДА||САРАФКАНДА** سرافگنده||سرافکنده 1. сар хам карда; *маҷ.* хиҷил, мунфаил, шармсор.

Агар ба нисбати он макрамат тамаъ дорам,
Замона низ сарафканда монад аз ташвир.
*Заҳири Форьёбӣ*

Сӯҳбати бадаслон шоҳро банда ва бандаро сарафганда месозад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. *маҷ.* мутеъ, фармонбардор; фурӯтан, хоксор.

Ту махдумию ман камин бандаат,
Ту фармондеҳу ман сарафкандаат. *Ҳоҷу*

**САРАФГАНДАГӢ||САРАФКАНДАГӢ** سرافگندگی||سرافکندگی

1. итоат, фармонбарӣ.

Намуда ҷаҳонаш зи ҷон бандагӣ,
Ҳама хисравон дар сарафгандагӣ. *Ҳоҷу*

Онҳо [кӯҳистониён] ба тариқи бандагӣ аз роҳи сарафкандагӣ маъруз доштанд...
*«Шаҳномаи Фарғона»*

2. *маҷ.* фурӯтанӣ, тавозӯъ, хоксорӣ.

Мутеаш шавӣ дар сарафгандагӣ. *Фирдавсӣ*

Сар афканда чун шамъ дар зиндагӣ,
Сар афрохта дар сарафкандагӣ. *Ҳоҷу*

**САРАФКАНДА** سرافکنده *ниг.* **сарафганда.**

**САРАФКАНДАГӢ** سرافکندگی *ниг.* **сарафгандагӣ.**

**САРАФКАНӢ** سرافکنی тавозӯъ, хоксорӣ.

Нашъаи сарафканӣ аз зоҳиди худбин маҷӯ,
Ӯ гирифтори шумори субҳаи саддона аст. *Имло*

**САРАФРОЗ** سرافراز *шакли дигари* **сарфароз.**

Ҳам калиди ганҷҳо дар дасти ӯ,
Ҳам сарафрозони олам пасти ӯ. *Аттор*

Пас он гаҳ аз надимони сарафроз
Расулеро ба хидмат кард мумтоз. *Ҳозиқ*

**САРАФРОЗӢ** سرافرازی *шакли дигари* **сарфарозӣ.**

Қадам бар ҷисми хокӣ неҳ, сарафрозӣ тамошо кун,
Ба ин пул чун бароӣ, осмон дар зери по бошад.
*Соиб*

**сарафрозӣ бахшидан** бо додани бахшише ифтихорманд кардан.

Шаҳруххон онҳоро... ба либосҳои фохира сарафрозӣ бахшида. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**САРАФСОР** سرافسار нӯхта, яккаҷилави аспу хару хачир.

То чун султон барнишинад, даҳ ҳазор марказ ба зини заррину тавқу сарафсори мурассаъ истода бошанд. *Носири Хисрав*

**САРАФШОН** سرافشان сарафкан; кушанда.

Зи шамшери сарафшонаш зафар он рӯз бид(у)-рахшид. *Ҳофиз*

**САРАФШОНӢ** سرافشانی сарбурӣ; кушокушӣ.

Он дувоздаҳ ҳазор нафар шамшерҳо кашида буньёди сарафшонӣ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САРАҚОТ** *а.* سرقات *ниг.* **сирқот.**

**САРБАЛАНД** سربلند олӣ, баланд, боло, рафеъ; *маҷ.* сарафроз, ифтихорманд; баландмартаба.

Аз ин работи дудар чун зарурат аст раҳил,
Равоқу тоқи маишат чи сарбаланду чи паст. *Ҳофиз*
Ошиқ баландмартаба шуд з-остони мо,
Ҳарчанд сарбаланд шавад, хоки кӯи туст.
*Ибни Ямин*
Сарбаландони ҷаҳонро номи эҳсон асту бас,
Сарвро дар бӯстон қадди намоён асту бас. *Сайидо*

**САРБАЛАНДӢ** سربلندی *киноя аз* сарфарозӣ, ифтихор; баландмартабагӣ.

Бар остони ҷонон гар сар тавон ниҳодан,
Гулбонги сарбаландӣ бар осмон тавон зад. *Ҳофиз*
Нашъаро сарбаландӣ аз ҷомаш,
Ҷудро боли шӯҳрат аз номаш. *Бедил*

**САРБАНД** سربند рӯймол.

Яке шора сарбанд пеш оварид,
Ҳама тору пуд андар ӯ нопадид. *Фирдавсӣ*
Сарандозаш ба сар чун ҷодари субҳ,
Зари сарбанд меҳри ховари субҳ. *Хозиқ*

**САРБАСТА** سربسته **1.** пӯшида, маҳкам, баста.

Ҳар чӣ дорад дар хуми сарбаста гардун, аз ман аст,
Май ба ҳикмат мехӯрам, ҷон Фалотун аз ман аст.
*Соиб*

**2.** пинҳон, махфӣ; мубҳам, носареҳ.

Мард фарьёд баровард, ки эй зан, магар ин ҷо розест сарбаста, ки кунҷиди сафедкардаро бо кунҷиди бопӯст баробар мефурӯшӣ? *«Нигори дониш»*
Раҳи ин нуктаи сарбаста макшо,
Ба номи шӯъла бастаст ин муаммо. *Бедил*

**хонаи сарбаста** паноҳгоҳ.

Булбул аз ҳар хор дорад хонаи сарбастае,
Аз хасу хошок моро ошьёне гӯ: Мабош! *Соиб*

**сухан сарбаста гуфтан** бо парда сухан кардан, бо рамзу киноя гап задан.

Сухан сарбаста гуфтӣ бо ҳарифон,
Худоро, з-ин муаммо парда бардор! *Ҳофиз*

◇ **ёқути сарбаста** *киноя аз* даҳони хомӯш.

Ба посух намудан зани ҳушманд
Зи ёқути сарбаста бикшод банд. *Низомӣ*

**САРБАХШ** سربخش **1.** баҳра, ҳисса.

Чу навбат ба сарбахши Доро расид,
Шутурбори зар то Бухоро расид. *Низомӣ*

**2.** қурбон, фидо.

Саре ку, ки сарбахши Доро кунӣ?
Беҳ аз пеши Доро мудоро кунӣ. *Низомӣ*

**САРБОЗ** سرباز **1.** фидо ва қурбонкунандаи сар, дареғнадорандаи сар.

Дар вафои ишқи ту машҳури хубонам чу шамъ,
Шабнишини кӯи сарбозону риндонам чу шамъ.
*Ҳофиз*
Сар ба майдони бало бохтам, эй Ибни Ямин,
То бигӯянд ҳама «ошиқи сарбоз» маро. *Ибни Ямин*

**2.** аскар.

Як фӯтаи пашмини сиёҳ, ки сарбозону шубонон пойтоба месозанд, печонидаанд. *Садри Зиё*

**САРБОЗӢ** سربازی сар дареғ надоштан; *маҷ.* ҷанг, муҳориба.

Дар ҷаҳони нафс ошиқро кам аз ғозӣ нест,
Гоҳи сарбозӣ мақоме камтар аз ғозӣ нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САРБОР** سربار бори хурде, ки ба болои бор монда мешавад, бори иловагӣ, бори зиёдатӣ; *маҷ.* заҳматовар.

Касе, ки бори ғаме аз дилам бигирад, нест,
Ҳар он ки дар дили ман роҳ ёфт, сарбор аст.
*Заҳири Форьёбӣ*
Ту, ки боре зи дӯшам барнадорӣ,
Миёни бор сарборам чаройӣ? *Бобо Тоҳир*

**САРБОРӢ** سرباری бори иловагӣ будан.

Пай гирифтам корвони сабрро,
Бӯ ки Хоқонӣ ба сарборӣ расад. *Хоқонӣ*

**САРБУЗУРГ** سربزرگ **1.** каллакалон.

Қас аз сарбузургӣ набошад ба чиз,
Қаду сарбузург асту бемағз низ. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* сардор, сардори бузург.

Писар гуфташ: Охир бузурги деҳӣ,
Ба сардорӣ аз сарбузургон меҳӣ. *Саъдӣ*
Даромад ба он боргоҳи ситург
Тавозӯъкунон пеши он сарбузург. *Ҳотифӣ*

**САРБУЗУРГӢ** سربزرگی сардорӣ, сарварӣ.

Ниёишкунон гуфт: Агар бахти шоҳ
Кунад бар сари тахти ин банда роҳ,
Сарашро ба афсар гиромӣ кунад,
Ба ин сарбузургиш номӣ кунад. *Низомӣ*

**САРВ** سرو **1.** дарахти махрутшакли сӯзанбарги ҳамешасабз, ки қадаш рост буда, то 25 метр мерасад ва чӯбаш бисьёр сахт ва гаронбаҳост.

Сарв озод аст, к-ӯро бор нест,
Ҳеҷ ӯро аз касе озор нест. *Шоҳидӣ*

**2.** *киноя аз* қомати рост ва мавзуни маҳбуба; *киноя аз* маҳбуба.

Ба сарват хубрафторӣ кӣ омӯхт?
Ба лаълат нағзгуфторӣ кӣ омӯхт? *Ҷомӣ*
Сарви ман то дар чаман бо қомати дилҷӯ гузашт,
Ҳар тараф мавҷи латофат бин, ки аз зону гузашт.
*Сайидо*

**сарви боло** *киноя аз* қомати рост.

Сарви боло бинамо, эй бути ширинҳаракот,
Ки чу Ҳофиз зи сари ҷони ҷаҳон бархезам. *Ҳофиз*

**сарви гуландом** *киноя аз* қомати рости зебо; ёр, маҳбуба.

Хам аз сарви гуландомаш бурун рафт,
Шиканҷ аз нуқраи хомаш бурун рафт. *Ҷомӣ*

**сарви лолахад** *киноя аз* маҳбубаи лоларух, ёри хушрӯй.

Ба ноз пеша кун, эй дил, ки ноз они ту нест,
Ки он вазифаи он сарви лолахад бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**сарви навон** маҳбубаи хушрафтор, маҳбубаи хиромон.

Булбул зи наво ҳеҷ ҳаме кам назанад дам,
З-он ҳол ҳаме кам нашавад сарви навонро. *Анварӣ*

**сарви озод** а) сарви росту баланд; б) *киноя аз* ёр ва қомати ёр.

Дар ин гулшан чӣ созад булбул аз зорию фарьёдаш,
Ки сӯи ошиқон майле надорад сарви озодаш. *Шоҳӣ*

**сарви равон** *киноя аз* қомати мавзуни маъшуқа; маҳбубаи хушқомат.

...Ки хобаш бурд то фирдавси уммед,
Дар он фирдавс он сарви равон дид. *Ҳозиқ*

**сарви саманбӯ** *киноя аз* хушрӯи мавзунқомат.

Ҳадиси Ҳофиз, эй сарви саманбӯ,
Ба васфи қадди ту боло гирифтаст. *Ҳофиз*

**сарви сарафроз** *киноя аз* ёри баландқомат; қомати ёр.

Кадом ҷилва, ки дар сарви сарафрози ту нест?
Кадом фитна, ки дар ҷилваҳои нози ту нест? *Ҳилолӣ*

**сарви саҳиболо** а) сарви баланд; б) *киноя аз* ёри мавзунқомат.

Мешукуфтам зи тараб з-он ки чу гул бар лаби ҷӯй
Бар сарам сояи он сарви саҳиболо буд. *Ҳофиз*

**сарви симандом** *киноя аз* ёри хушрӯю зебо.

Нангарад дигар ба сарв андар чаман,
Ҳар кӣ дид он сарви симандомро. *Ҳофиз*

**сарви сиҳӣ** а) сарви рост ва баланд, сарви рострафтаи зебо; сарви наврас; б) *киноя аз* қадди рост, қомати рост.

Ба дафъи захми чашм аз қадду рӯяш дар чаман доим
Қашад сарви сиҳӣ дасти дуо, гӯяд суман: Омин. *Шоҳин*

в) *киноя аз* ёр, маҳбуба.

Нозофарине чун қадат нодида, эй сарви сиҳӣ,
Умрест наргис дар чаман чашм аз таҳайюр карда во. *Мӯҳъӣ*

**сарви тангқабо** *киноя аз* маъшуқ.

Боғи фирдавс заминест, ки он ҷо
Сарви гулпираҳане, тангқабое будааст. *Ҳилолӣ*

**сарви хиромон** *киноя аз* рафтори зебои ёр.

Қадам то дар бисоти нози он сарви хиромон зад,
Лаби ёқутинаш сад таъна бар лаъли Бадахшон зад. *Сайидо*

**сарви чамон** *киноя аз* ёр, маҳбуба.

Қасе дар чаман дида сарве чамон,
Ки дар пои ӯ дил равад ҳам равон? *Шоҳин*

**сарви шағабнок** *киноя аз* маҳбубаи шӯхи пурошӯб.

Дарего, он чунон сарви шағабнок
Зи боди марг чун афтод бар хок. *Низомӣ*

**САРВАР** سرور сардор, пешво, бузурги қавм.

Кулоҳи сарварони ҷангдида
Ба рӯи Хисрави ховар кашида. *Бадрӣ*

Сарваро, шаб омадам сӯи висоқи худ савор,
Аспи мискини маро аз фикр сар боло нашуд. *Мушфиқӣ*

**сарвари анҷуман** *киноя аз* соҳибэътибор, баландмартаба, пешво.

Басе ҷаҳд кардам, ки фарзанди ман
Пас аз ман бувад сарвари анҷуман. *Саъдӣ*

**сарвари лашкар** сипаҳсолор, сарлашкар.

**САРВАРӢ** سروری сарӣ, сардорӣ, бузургӣ; фармонфармоӣ.

Аз нафспарвар ҳунарпарварӣ наёяд ва беҳунар сарвариро нашояд. *Саъдӣ*

Туро бар хайли хубон сарварӣ дод,
Ба лутф аз оби ҳайвон бартарӣ дод. *Ҷомӣ*

Дар он аҳд ҳанӯз расми сарварӣ ва тоҷу тахт набуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САРВАТ** *а.* ثروت боигарӣ, дороӣ, тавонгарӣ, давлатмандӣ.

Силаи раҳм он аст, ки хешованди худро дар сарвату рафоҳият бо худ шарик гардонад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**САРВАҚТ** سروقت дидор, дидан; **ба сарвақти** *касе* **расидан** *ба* суроғи касе омадан, пурсон шуда омадан.

Шоҳ болин аз камар карда буд, ки ногоҳ назар ба сарвақти ӯ расид. *Яҳъёи Себак*

Ғунчахуспам, Сайидо, умрест дар боғи ҷаҳон
Андалебе гар ба сарвақтам расад, гул мекунам. *Сайидо*

**САРВБОЛО** سروبالا *киноя аз* ростқомат, баландқомат (сифати маҳбуба).

Сарвболоён басе мебинам, аммо он ки нест
Қас ба ҳусну лутф аз ӯ боло наҳоҳам гуфт кист. *Ҷомӣ*

**САРВБУН** سروبن **1.** дарахти сарв.

...Яъне ки чу сарвбун бирезад,
Сарве дигараш зи бун бихезад. *Низомӣ*

**2.** *киноя аз* зани хушрӯю хушқомат.

Миёни сипаҳдору он сарвбун
Зане буд гӯянда, ширинсухун. *Фирдавсӣ*

**САРВИН** سروين мансуб ба сарв.

Туро ба сарвин боло қиёс натвон кард,
Ки сарвро қаду боло бад-они ту монад. *Дақиқӣ*

**САРВО** سروا ҳикоя; афсона.

Чанд диҳӣ ваъдаи дурӯғ ҳаме, чанд?
Чанд фурӯшӣ ба ман ту ин сару сарво? *Урмуздӣ*

**САРВОД** سرواد шеър, суруд.

Дигар наҳоҳам гуфтан ҳаме санову ғазал.
Ки рафт яксара бозору қимати сарвод. *Лабибӣ*

**САРВОДА** سرواده шеър; қофияи шеър.

Ба шеъри хоҷа манам доди шоирӣ дода,
Ба ҷои хеш маонӣ аз ӯву сарвода. *Ҳуҷҷастаи Сарахсӣ*

**САРВОЛ** *а.* سروال эзор, лозимӣ, поҷома.

**САРВРАФТОР** سرورفتار хушрафтор, хиромон.

Шакаррез нӯшинлаби қандханд,
Бути сарврафтори мушкинкаманд. *Хоҷу*

**САРВХИРОМ** سروخرام *киноя аз* хушрафтор.

Дошт пури Сабуктагин ду ғулом
Гулруху лоларӯю сарвхиром. *Ҷомӣ*

**САРВҚАД** سروقد сарвқомат, ростқомат (сифати маҳбуба).

Бас сарвқадони симпайкар
Чун сабза ба хок хуфта-андар. *Шоҳин*

**САРВҚОМАТ** سروقامت сарвқад, ростқомат (сифати маҳбуба).

Биншаст бар канори ману бода нўш кард
Он моҳи сарвқомату он сарви кашхиром. *Анварӣ*

**САРГАЗИТ** سرگزیت *таър.* ҷизья, андози сарикасӣ, ки дар мамлакатҳои исломӣ аз ғайримусулмон гирифта мешуд, боҷ.

Ҷафои ишқи ту бар ақли ман ҳамон масал аст,
Ки саргазит ба ғофил ҳамезанад ғозӣ. *Саъдӣ*

**САРГАЛА** سرگله пешрави рама; гўсфанди фарбеҳ.

Гўсфанди қавӣ, ки саргала буд,
Пояш аз бори дунба обила буд. *Низомӣ*

**САРГАРДОН** سرگردان овора ва парешонхотир, саргаранг.

Эй ки бар маҳ кашӣ аз анбари соро чавгон,
Музтарибҳол магардон мани саргардонро. *Ҳофиз*

Ман ба фароҳам овардан саргардон ва эшон ба гурехтан. *Аҳмади Дониш*

**САРГАРДОНӢ** سرگردانی оворагӣ; парешонхотирӣ, саргарангӣ.

Сари ошиқ, ки на хоки дари маъшуқ бувад,
Кай халосаш бувад аз меҳнати саргардонӣ? *Ҳофиз*

**САРГАРМ** سرگرم ба ҷидду ҷаҳд ва фикру ҳуши тамом ба коре машғулшаванда.

Не ҳамин саргарми савдои бутон танҳо манам,
Ҳар кӣ бошад, ишқ меварзад, вале расво манам. *Фузулӣ*

Худ... ба Мустафообод рафт ва ба сохтани басотин ва тарҳи боғот саргарм шуд. *«Таърихи Фаришта»*

Ва ман саргарми тамошо шуда, аз руфақо низ касеро наёфтам. *Аҳмади Дониш*

**САРГАРОН** سرگران **1.** маст, махмур.

Сабукрўҳ туркони нозукмиён
Шуда саргарон аз шароби гарон. *Хоҷу*

Ҳанўз аз бодаи шаб саргарон аст,
Вагарна ҷист хоби чоштгоҳаш? *Ҷомӣ*

Қаяш дил бар навои мутрибон буд,
Ки гўшаш бо шунидан саргарон буд. *Нозим*

**2.** хашмгин, норозӣ, озурдахотир, хафа.

Ҷондсултон ба сабаби ҳабси Баҳодуршоҳ ва иҷлоси Аҳмадшоҳ аз Миёнманҷу саргарон буд. *«Таърихи Фаришта»*

**САРГАРОНӢ** سرگرانی **1.** мастӣ.

Чашмат аз ноз ба Ҳофиз накунад майл, оре,
Саргаронӣ сифати наргиси раъно бошад. *Ҳофиз*

**2.** бедимоғӣ, норозигӣ, кибру ноз; хашму ғазаб; ҷанҷолу ҳархаша.

Саге, к-аш бо ту пайванд аст ҷонӣ,
Беҳ аз ёре, ки дорад саргаронӣ. *Носири Хисрав*

Зи бас доранд сози саргаронӣ,
Сазад гар мунъимонро санг хонӣ. *Бедил*

**САРГАШТА** سرگشته **1.** саргардон, овора, оворагард, дарбадар.

Ман, ки шунидам сухани ошно,
Зарраи саргашта шудам дар ҳаво. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мадеҳ бар бод аз шона сари зулфи парешонро,
Макун саргаштаи водӣ ту инак дардкешонро. *Махфӣ*

**2.** ошуфта, парешон; парешонхотир.

Лола аз хуни дида оғушта
Мутаҳайир бимонду саргашта. *Унсурӣ*

Бароқ ва лашкари ў аз кушта шудани Марғоул саргашта ва дилшикаста гаштанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САРГАШТАГӢ** سرگشتگی **1.** саргардонӣ, оворагӣ, оворагардӣ.

Ман ба савдои сари зулфи ту саргардонам,
То ба саргаштагиям гардиши даврон боис. *Ибни Ямин*

Дуди дилам имшаб ба ҳаво сохт сипеҳре,
Саргаштагиям гардиши сайёраи ў буд. *Шавкат*

**2.** ошуфтагӣ.

То нафас дорад тараддуд, чашмро саргаштагист,
Тө наёсояд фалохан, нест таскин сангро. *Бедил*

**САРГИН** سرگین пасафкандаи ҳайвонот, монанди асп, хар, гов ва ғ.

Гар ин асп саргину об афганад
В-агар хишти он хонаро бишканад... *Фирдавсӣ*

**САРГИРИФТА** سرگرفته **1.** мағрур, саркаш; якрав.

Он сарваре, ки тавқи муродашро
Гардуни саргирифта ниҳад гардан... *Заҳири Форьёбӣ*

**2.** *маҷ.* бо ҷўшу хурўш, оташин.

Май дар хум агарчи саргирифтаст, равост,
Дар шиша нигар, ки хурраму хандон аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**саргирифта-даргирифта** бо ҷўшу хурўш, оташин.

Даромад саргирифта-даргирифта,
Итобе сахт бо ман даргирифта. *Низомӣ*

**САРГУЗАШТ** سرگذشت **1.** он чӣ бо касе рўй додааст, ҳодиса, воқеа; **2.** баёни аҳвол, тарҷумаи ҳол.

Чун ки гул рафту гулистон даргузашт,
Нашнавӣ дигар зи булбул саргузашт. *Румӣ*

Ба қозӣ бигуфтанд он саргузашт,
Шуниду ҳаме лаб пур аз ханда гашт. *Савдо*

**САРГУЗАШТА** سرگذشته он кӣ об аз сари вай гузаштааст, касе ки дар об ғарқ шудааст.

Бо саргузаштагон чӣ кунад мавҷ печу тоб,
Шамъи хамўшро чӣ ғам аз боди доман аст? *Соиб*

**САРГУРД** سرگرد фармондеҳи дастае аз лашкар.

Саргурдҳои хамса бисту панҷ касро, ки худҳо аз он ҷумлаанд, муқаррар карданд. *«Хизонаи омира»*

**САРГЎШӢ** سرگوشی ба гўши ҳамдигар оҳиста гап задан.

Дар сари девон мадори сухан гуфтан ба рамз ва ишора буд ва саргўшӣ билмарра барафтод. *«Таърихи Фаришта»*

**САРД** سرد хунук; *муқобили* гарм.

Гуле дид хушбўю нодида гард,
Баҳоре наёзурда аз боди сард. *Низомӣ*

Гули сурхат чаро зард аст аз ин сон?
Дами гармат чаро сард аст аз ин сон? *Ҷомӣ*

Сардӣ, чунон ки гар фитад аз чашми ту сиришк
Дар Даҷла, Даҷла дар маҳи хурдод бифсурад. *Ломеӣ*

◇ **(ин)дукончаи сард** *киноя аз* дунъё.

Ба ғафлатгоҳи ин дукончаи сард,
Ки дорад дард, агар санг аст бедард. *Бедил*

**сухани сард** сухани сахт, гапи дағал.

Бибахшид бар ҳоли мискини мард,
Фурӯ хӯрд хашми суханҳои сард. *Саъдӣ*

**сард гуфтан** сухани сахт ва дурушт гуфтан.

Агар *сард гӯям* бар ин шӯхчашм,
Биҷӯшад дилаш, гарм гардад зи хашм. *Фирдавсӣ*

**сард кардан** *чизеро* хунук кардан; нофорам кардан.

Дилҳои мо қароргаҳи дард кардаанд,
Дорулқарор бар дили мо сард кардаанд. *Хоқонӣ*

**дил сард кардан** *аз чизе, касе* бе меҳру муҳаббат будан (шудан); дил хунук кардан нисбат ба чизе ё касе.

Дар кори ту ман ҳанӯз гармам,
Ҳон, то накунӣ дил аз вафо сард! *Анварӣ*

**сард шудан** а) хунук шудан, афсурда шудан, ях баста шудан.

Ва бисьёр бувад, ки абр аз сард шудани ҳаво ҳосил ояд. *Ибни Сино*

б) афсурдан, хунук шудан; *киноя аз* мурдан.

Бақияи шарбат ба он табиби нодон доданд, то он ҳам бар ҷой сард шуд. *«Нигори дониш»*

**САРДАРАВ** سردرو бурандаи сарҳо.

Бад-ӯ гуфт Ҷӯё, ки эмин машав
Зи Ҷӯёву аз ханҷари сардарав. *Фирдавсӣ*

**САРДАРГУМ** سردرگم бесару нӯг, дарҳаму барҳам; овора, саргардон.

Ман на он риштаи сардаргуми чархам, Соиб,
Ки кушоде бувад аз нохуни наққод маро. *Соиб*

**САРДАСТӢ** سردستی чизе ва ё коре, ки дарров ва ба зудӣ тайёр ва иҷро мешавад; **ба сардастӣ** ба зудӣ, ба осонӣ.

Чунон ганҷам, ки хокам мӯҳр бишкаст,
Ба сардастӣ наёбам бар сари даст. *Низомӣ*

**САРДАФТАР** سردفتر **1.** саромад, одами намоён ва машҳур дар ягон соҳа.

Ҷазои он ҷафокорон нависанд,
Маро сардафтари эшон нависанд. *Ҷомӣ*

2. он чӣ дар аввал қарор гирифтааст, мас. ғазале, ки дар аввали девон ҷой дода шудааст.

Соиб, ин тоза ғазал, к-аз қаламат рехтааст,
Ҷои он аст, ки сардафтари девон бошад. *Соиб*

**САРДГӮЙ** سرد گوی баддаҳан, бадгап.

Насиҳат мекунандам сардгӯён,
Ки баргард аз ғамаш бе рӯйзардӣ. *Саъдӣ*

**САРДДАМ** سرددم хунсард, беэҳтирос, афсурдадил.

Мо, ки сухан бар сухан афгандаем,
Мурдаи ӯему бад-ӯ зиндаем;
Сарддамон оташ аз ӯ ёфтанд,
Гармравон об аз ӯ ёфтанд. *Низомӣ*

**САРДЛАБ** سردلب баддаҳон, бадгап, хунукгап; шумнафас.

Он шаҳи в-ан-наҷму султони абас
Лаб газид, он сардлабро гуфт: Бас! *Румӣ*

**САРДМЕҲР** سردمهر бемеҳр, бешафқат.

Музаффар гашт хасми сардмеҳраш,
Алам бишкаст з-осеби сипеҳраш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САРДМЕҲРӢ** سردمهری бемеҳрӣ; бераҳмӣ, дилсахтӣ.

Чашм бигзор бар ман, эй сарамард,
Сардмеҳрӣ макун ба ӯбе сард. *Низомӣ*

**САРДНАФАС** سردنفس *ниг.* **сарддам.**

Дар гулистони ту ҳар сарднафас маҳрам нест,
Гӯш бар замзамаи мурғкабоб аст туро. *Соиб*

**САРДОБ||САРДОБА** سرداب||سردابه **1.** хонаи serizaminӣ, таҳхона.

Авомуннос аз ин ҳукм мутаваҳҳим шуданд ва сардобаҳо канданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ба сардоба дар зиндагӣ кард ҷой,
Ба танг омад аз дил дар он тангной. *Хоҷу*

2. обанбори зеризаминӣ.

Дар ҳамон ҷо — дар зерзаминҳо ва сардобҳо об мегузарад ва тобистон мардуми шаҳр ... дар зерзаминҳо осоиш кунанд. *Носири Хисрав*

**САРДОР** سردار саркарда, сарвар.

Тоҷи гуҳарӣ ораш, к-аз як гуҳари тоҷаш
Хуршеди сипеҳр омад сардори ҳама олам. *Хоқонӣ*

**САРДСЕР** سردسیر минтақаи хунук, иқлими хунук; мамлакатҳои хунук.

Миод ва кайфияти қабз ва таслими анвои иртифоъоти гармсеру сардсери шитавӣ ва сайфӣ ... ва шурути он бар ин насақ ва минвол аст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САРДСЕРӢ** سردسیری мансуб ба сардсер.

Анвои ашҷор падид омад аз дарахтони гармсерӣ ва сардсерӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САРДӢ** سردی **1.** хунукӣ, сармо.

Гармӣ ва сардии табиӣ он бувад, ки ҷисмро аз табъи хеш ояд, чунон ки об, ки худ сард шавад ва оташ, ки худ гарм шавад. *Ибни Сино*

Имрӯз ҳамоно барои сардии ҳаво дертар ташриффармо гаштанд. *Садри Зиё*

2. *маҷ.* дуруштӣ; дилсахтӣ, бераҳмӣ.

Гармат бинам, чу бингарам бо ҳама кас,
Сардӣ ҳама аз барои ман дорию бас. *Ҷомӣ*

Аз сардии айём надорам гила ҳаргиз,
Сарфитнаи шӯру шарам он чашми сиёҳ аст. *Имло*

*сардӣ кардан бераҳмӣ кардан, ситамгарӣ кардан.*

... К-он сари мо бурнду сардӣ кард,
В-ин сари мо раҳонду мардӣ кард. *Низомӣ*

**САРДҲАРФ** سردحرف нохушсухан, бадлафз, бадгӯй.

Ба вусъат рав, аз тангзарфон мабош,
Хаси шӯълаи сардҳарфон мабош! *Зуҳурӣ*

**САРЕУЗЗАВОЛ** *а.* سریع الزوال тез заволёбанда, зуд нестшаванда, бебақо.

Лаззати инфиолӣ сареуззавол бошад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

Кайфияти нафсонӣ агар сареуззавол аст, онро ҳол гӯянд, ва агар батиюззавол аст, — малака. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**САРЕУЛИНТИҚОЛ** *а.* سريع الانتقال тез нақлшаванда; нопойдор, ноустувор, бебақо.

То ин меҳнатзадаи парешонҳол ба воситаи бахти сареулинтиқол ва иқболи қарибулиртиҳол аз силки дӯстоне, ки монанди аҷзои иқди назм ба ҳам мушомили мутақориб буданд, ба қатъи афоили фироқ ҷудо гашта ... *Восифӣ*

**САРЕУЛКИТОБАТ** *а.* سريع الكتابت тезнавис.

Сареулкитобатест, ки дар як рӯз «Қофия» ва «Шофия» ва «Шамсия»-ро навишта, бар ваҷҳе ки дар вай ғалате пайдо нашуда. *Авфӣ*

**САРЕУЛКИТОБАТӢ** سريع الكتابتى тезнависӣ.

Рақам кунад зи сареулкитобатӣ як рӯз
Қасидаҳои санинро ба қитъаҳои шуҳур. *Шавкат*

**САРЕУССАЙР** *а.* سريع السير тезҳаракат; тезрафтор.

[Муғулҳо] бад-он муҳим элчиёни сареуссайрро равона фармуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чунон сареуссайранд, ки дар як шаб қатъи масофати як шабонарӯз менамоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САРЕЪ** *а.* سريع **1.** тезу тунд, тезрафтор; **2.** *адш.* яке аз нуздаҳ баҳри арӯз, ки вазнаш 'муфтаилун, муфтаилун, фоилун ё фоилон' меояд («Махзан-ул-асрор»-и Низомӣ, «Матлаъ-ул-анвор»-и Хисрави Деҳлавӣ ба ҳамин вазн гуфта шудааст).

**САРЕҲ** *а.* صريح возеҳ, равшан, ошкор; ошкоро.

Намебарем шикоят зи хатту холи бутон,
Агарчи ғорати ҷон мекунанду зулми сареҳ.
*Камоли Хуҷандӣ*

На лафзаш фасеҳу на маънӣ саҳеҳ,
Ба ҳар лафзу маънӣ хатое сареҳ. *Ҷомӣ*

**ба сареҳ** равшан ва возеҳ.

Ва аз носияаш ба сареҳ мехондам.
*Аҳмади Дониш*

**ба сареҳ ва киноят** ошкоро ва пӯшида, ошкоро ва кинояомез.

Шаҳзода Бойду ... ба ҷиҳати он озурдагӣ бо умарои худ ба сареҳ ва киноят шикояти Кайхоту кардӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САРЗАДА** I سرزده **1.** сар берун оварда; **2.** рӯида, сабзида, нумӯкарда.

Қадам дар хорзори дониши худрустагон кам неҳ,
Ки бошад сарзада дар ҳар қадам сад хори хизлонаш. *Ҷомӣ*

То бингарад, ки ҳаст гули сарзада зи гул,
Гулчеҳрае, ки дар таҳи гул карда маскан аст.
*Ҷомӣ*

**САРЗАДА** II سرزده саркӯфта, сарнагуншуда, чаппашуда, чаппагардон.

Бахти ҳасудат сарзада, шурби тараб зоеъ шуда,
Тифлест бар рӯй омада в-аз каф мунаққо рехта.
*Хоқонӣ*

**САРЗАДА** III سرزده **1.** якбора, ба ногоҳ; **2.** берухсат, густохона.

Ҳурмати пири муғон бар ҳама кас воҷиб аст,
Сарзада дохил машав, майкада ҳаммом нест. *Ҳофиз*

**САРЗАМИН** سرزمين кишвар, мамлакат.

Саҳаргаҳ раҳраве дар сарзамине
Ҳамегуфт ин муаммо бо карименe. *Ҳофиз*

**САРЗАНИШ** سرزنش **1.** хастан, халидан.

Дар биёбон гар ба шавқи Каъба хоҳӣ зад қадам,
Сарзанишҳо гар кунад хори муғелон, ғам махӯр!
*Ҳофиз*

Хоҳам, ки дасти худ ба асо созам ошно,
Дар пои хеш сарзаниш аз хор мекашам. *Сайидо*

**2.** никӯҳиш, коҳиш, таъна, маломат.

Чун наёяд насиҳатат дар гӯш,
Агарат сарзаниш кунам, хомӯш! *Саъдӣ*

Сифла, ки зевар ҳама бар хеш баст,
Шуд сараш аз сарзаниши халқ паст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САРИД** *а.* ثريد *шакли арабишудаи* **тарид** I.

Не қадиду не сариду не адас,
Он чӣ хӯрдӣ, он бигӯ танҳову бас. *Румӣ*

Аз ҷониби дасти рости вай косае сарид ва кӯзае об пайдо омад. *Ҷомӣ*

**САРИН** سرين болин, болишт.

Дар бистар буд ёру ман аз дӯстии ӯ
Гоҳе ба сарин тохтаму гоҳ ба поин. *«Луғати фурс»*

**САРИР** I *а.* صرير овози найқалам, ки дар вақти навиштан мебарояд.

Қалам инак чу най ба лаҳни сарир
Қиссаи ишқ мекунад тақрир. *Ҷомӣ*

Ба ҷое мерасад, ҳар ҷо хурӯшест,
Сарири хома ҳам муштоқи гӯшест. *Бедил*

**сарири нафир** садои шайпур, овози карнай.

Чун сарири нафир ва наъраи каррано мухолифонро ба гӯш расид, ҳуш аз сари эшон ҷаст ва камари эшон ба куллӣ шикаст. *«Фатҳнома»*

**САРИР** II *а.* سرير **1.** ҷогаҳ, бистар, ҷои хоб.

Наҷмуддин дар ҳол бинигарист, гуфт: Инак аз беморӣ сиҳҳат ёфтааст ва бар болои сарири худ мисвок мекунад. *Ҷомӣ*

Агар хуш бихуспад малик бар сарир,
Напиндорам осуда хуспад фақир. *Саъдӣ*

**2.** тахт, авранг, маснади шоҳӣ.

Обоқохон баъд аз ҷулус бар сарири хонӣ моли беандоза аз нуқуду ҷавоҳир ва ҷомаҳои гаронмоя бар хавотин ва шаҳзодагону умаро базл кард.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ту шоҳи мулки ҳуснӣ, ман гадои даргаҳи ишқам,
Мақоми бандагӣ аз ман, сарири иззу ҷоҳ аз ту.
*Ҳилолӣ*

**сарири наёбат** мақоми ноибӣ, ҷонишинӣ.

Хоҷа Низомро боз дар маснади вазорат ва сарири наёбат истинод доданд. *Восифӣ*

**САРИРА||САРИРАТ** *а.* سريره||سريرت замири дил, он чӣ дар дил аст; сирр, роз.

Бо ин сифати неку ва сарирати покиза, ки ту дорӣ, назебад, ки ҳаққи ман зоеъ монад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

[Ҳалокухон] фармуд, то ҳамин ҷо расад бандад, чи бар ҳусни сират ва сидқи сарирати ӯ воқиф гашта буд ва мехост, ки мулозим бошад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САРИЧА** سریچه мурғест хурдҷусса, ки бисьёртар бар лаби обҳо нишаста думҷунбонӣ мекунад, саъва, фотимаҷумҷуқ.

Гашта палуки бора ба сони саройча,
Бонги сарича хоста андар сарои ӯ. *Дақиқӣ*

**САРИҚАТ** *а.* سرقت *ниг.* **сирқат.**

**САРИҚОТ** *а.* سرقات *ниг.* **сирқот.**

**САРКАРДА** سرکرده сардор; сардори лашкар.

Ҳама саркардаҳо ... мегуфтанд, ки ин чӣ беқоидагист, [ки] амир пеш гирифтааст?
*«Шаҳномаи Фарғона»*

Мулҳидони Деҳлӣ, ки саркардаи эшон Нур ном дошт, аз ин маънӣ дар тоб шуданд ва иттифоқ карданд, ки султонро ... ба қатл расонанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**САРКАФТА** سرکفته: **саркафта шудан** во шудан, кушода шудан; шукуфтан.

Чу саркафта шуд ғунчаи сурх гул,
Ҷаҳон ҷома пӯшид ҳамранги мул. *Унсурӣ*

**САРКАШ** سرکش **1.** нофармон, гарданкаш; носозгор.

Нарм шуд бо ӯ фалак, гар бо ҳама кас саркаш аст,
Ром шуд бо ӯ ҷаҳон, гар бо ҳама кас тавсан аст.
*Муиззӣ*

Диҳад килки сухансанҷам тасаллӣ нафси саркашро,
Набошад з-ин найистон ҷуз қаноат рӯзии шерам.
*Сайидо*

**2.** гарданфароз, мағрур, мутакаббир.

Шавам бар дирамрези худ дурфишон,
Кунам саркашӣ, лек бо саркашон. *Низомӣ*

Баста бар камар таркаш, теғи шӯълаи оташ,
Бар сари ман он саркаш аз барои ҷанг омад.
*Сайидо*

**3.** тавоно, зӯр, паҳлавон.

Бирун рафт аз айлоқиён саркаше,
Саворе, шитобанда чун оташе. *Низомӣ*

Паси пушти ӯ саркашону гавон. *Фирдавсӣ*

**4.** рост ва баланд, сарфароз, сарбаланд.

Пеши рафтори ту по барнагирифт аз хиҷилӣ
Сарви саркаш, ки ба ноз аз қаду қомат бархост.
*Ҳофиз*

Ғамам бигдохта аз оташи ӯ,
Бувад чун шӯъла қадди саркаши ӯ. *Сайидо*

**5.** номи мутриби машҳур ва оҳанги ихтироъкардаи вай.

Шоиронат чу Рӯдакию Шаҳид,
Мутрибонат чу Саркашу Саркаб. *Фаррухӣ*

Яке мутрибе буд Саркаш ба ном,
Ба ромишгарӣ-дар шуда шодком. *Фирдавсӣ*

**САРКАШӢ** سرکشی **1.** гардантобӣ, нофармонӣ.

Чу эрониён он диҳиш ёфтанд,
Сар аз чанбари саркашӣ тофтанд. *Низомӣ*

**2.** мағрурӣ.

Озодагони рӯи заминаш раҳӣ шаванд,
Гар роҳи саркашиву такаббур раҳо кунад.
*Анварӣ*

**САРКОР** سرکار сардор; сардори кор, назоратчӣ, корпардоз.

Чу кард он тӯҳфаҳо таслими саркор,
Ба пои тахти шаҳ шуд гарми гуфтор. *Ҳозиқ*

Саррофони даканӣ ... маблағҳои куллӣ ба саркори подшоҳӣ доданд. *«Таърихи Фаришта»*

Саркори фарангӣ ... нишаста ва ғуломони ҳиндиву фарангӣ саф зада. *Аҳмади Дониш*

**САРКОРӢ** سرکاری сардорӣ.

Ба саркории шайх Зайни садр он касофату наҷосат зоил гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**САРКӮБ** سرکوب **1.** ҷои баланде мисли қалъа ё ҳисор ва ё теппа, ки аз он ҷо душманро тирборон кардан мумкин аст.

Улуғхон чун ба сохтани саркӯб ва нақб иштиғол намуд ва наздик расид, ки ҳисори Варангал фатҳ шавад. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** *маҷ.* сарзаниш, таъна.

Мардумон гӯянд: Чунӣ, Хисрав, аз саркӯби халқ,
Чун бувад гӯе, ки зери ҳамми чавгон ҳӯ гирифт?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САРКӮЧИК** سرکوچک сабук, сӯст; беаҳаммият, беқадру қимат.

Дар ин ҳамнабардӣ чу рӯбоҳу гург
Ту саркӯчик оию ман сарбузург. *Низомӣ*

**САРКӮЧИКӢ** سرکوچکی беаҳаммиятӣ.

Ва лекин накушт оташи гармро,
Ба саркӯчикӣ дошт озармро. *Низомӣ*

**САРМАД** سرمد доимӣ, абадӣ, ҷовидон.

Май хӯр, ки умри сармад гар дар ҷаҳон тавон ёфт,
Ҷуз бодаи биҳиштӣ ҳеҷаш сабаб набошад. *Ҳофиз*

Туро ба давлати сармад зи бомдоди азал,
Мудаббирони қазову қадар замон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

**САРМАДӢ** سرمدی абадӣ, ҷовидон.

Яке умри поянда сармадӣ,
Зи тоатварӣ ҳосили бихрадӣ. *Ҷомӣ*

**САРМАНЗИЛ** سرمنزل манзили асосӣ, манзил; иқоматгоҳ.

Сарманзили фароғат натвон зи даст додан,
Эй сорвон, фурӯ каш, к-ин раҳ карон надорад.
*Ҳофиз*

Талаб кард сарманзили хештан,
Ки чинад гул аз васли фарзанду зан. *Бедил*

Акнун, ки сели гирья заминро хароб кард,
Як шоҳроҳ монд ба сарманзили адам. *Савдо*

**сарманзили гуфтугӯӣ** мавқеи сухангӯӣ, навбати сухангӯӣ.

Чу омад ба сарманзили гуфтугӯй,
Сикандар дар он ҳозирон кард рӯй. *Ҷомӣ*

**САРМАНШАЪ** سرمنشأ мабдаи асосӣ, сарчашма; сароғоз, сабаби пайдоиши чизе.

Ба гулшане, ки ту сарманшаи тараб бошӣ,
Чӣ лозим аст, ки чун ғунча басталаб бошӣ?*

**САРМАСТ** سرمست сархуш; маст.

Сармаст ту султонию аз лаъл туро тоҷ,
Гар бар сарат аз бодаи ноб аст сабӯе.
*Камоли Хуҷандӣ*

Бандаи толеи хешам, ки дар ин қаҳти вафо
Ишқи он лӯлии сармаст харидори ман аст.
*Ҳофиз*

**САРМАСТӢ** سرمستی сархушӣ; мастӣ, дар ҳолати мастӣ будан.

Соқиё, сармастиям аз шишаи ҷоми ту нест,
Инчунин девона савдои дигар дорад маро. *Фузулӣ*

**САРМАШҚ** سرمشق намунае, ки муаллим ба шогирд навишта медиҳад, то аз рӯи он хаттависӣ омӯзад.

Баъд аз ин килки адаб аз чӯби сунбул мекунам,
Зулфи ӯ то гашт сармашқи парешонӣ маро. *Туғрал*

**САРМО** سرما хунукӣ, сардӣ; *муқобили* **гармо.**

Сармо ба ғояте буд, ки нафас дар ҳалқ бифусурдӣ. *Авфӣ*

Сармои офият нашиносем, к-аз азал
Дар гармсери ишқ ба сар бурдаем мо. *Урфӣ*

**сармо бурдан** хунук задан.

Ошиқе рӯзе ба саффи воизи мо по ниҳод,
Як ба як ангуштҳои пош сармо бурду рафт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**САРМОХӮРДА** سرماخورده касе, ки ба ӯ хунук таъсир кардааст, шамолхӯрда.

Қадри осоиш намедонанд ғампарвардагон,
Мавҷи оби сард шамшер аст сармохӯрдаро.
*Носир Алӣ*

**САРМОЯ** سرمایه **1.** асос, сабаб ва боиси асосӣ.

Бувад адл сармояи бихрадӣ,
Зи адл аст бозуи давлат қавӣ. *Шодӣ*

Ишқи ту дар дил никӯ пероясет,
Дидаро дидори ту сармоясет. *Анварӣ*

Ва безабтии давлату низоми ӯзбакия ва бевуқуфии донишварони ин билодро сармояи зеҳк ва фусӯс гардонид. *Аҳмади Дониш*

**2.** сарват, пулу мол, дорой, давлат; **3.** як миқдор пул ва моле, ки савдогарон харидуфурӯшро бо он сар мекунанд.

Ҳакиме на бар сурати дилписанд,
Зи сармояи ҳусн нобаҳраманд. *Ҷомӣ*

**САРМОЯДОР** سرمایه‌دار сарватманд, давлатманд, бой.

Зи дидори инон надорам шикеб,
Ки сармоядорони ҳуснанду зеб. *Саъдӣ*

Баландахтаре номи ӯ Бахтьёр,
Қавидастгаҳ буду сармоядор. *Саъдӣ*

**САРНАВИШТ||САРНАБИШТ** سرنوشت||سرنبشت тақдир, қисмат, насиб.

Чун ишку вафост дар сириишташ,
Ин воқеа гашт сарнавиишташ. *Ҷомӣ*

Ғофил аз он ки сарнавишти ӯ чист, пой дар роҳ ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷуз он нестам чорае дар сиришт,
Ки сар барнагардонам аз сарнабишт. *Низомӣ*

**САРНАГУН||САРНИГУН** سرنگون сарозер, каллапо, вожгун.

Сарнигун андар шавад дар оби шӯр,
Ҳар кӣ чун лангар гаронӣ мекунад.
*Шамси Табрезӣ*

Нест соя, балки бехуд сохта аз ҷоми рашк,
Сарвҳоро сарнигун дар ҷӯй барафкандаӣ. *Фузулӣ*

**сарнигун гардидан** чаппа шудан; сарозер рафтан; *маҷ.* вайрон шудан.

Зи ғаммоз гардад ҷаҳон сарнагун,
Ки нопокҷон асту тирадарун. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**САРНАГУНСОР||САРНИГУНСОР** سرنگونسار чаппа, вожгун.

Агар на сарнагунсор астӣ ин тошт,
Лаболаб будӣ аз хуни дили ман. *Хоқонӣ*

**САРНАГУНӢ||САРНИГУНӢ** سرنگونی чаппа будан, вожгунӣ, ворунагӣ.

Оқибат аз заъфи пирӣ нолаи мо ашк шуд,
Сарнигунӣ бар замин зад нағмаи ин чангро.
*Бедил*

**САРНОМА** سرنامه аввали нома; унвони нома.

Шояд аз сарномаи васли ту номи дигар аст,
Мардумӣ кун, номи Хоқонӣ биёбондар фиган.
*Хоқонӣ*

**саро** سرا *асоси замони ҳозираи* **сароидан.**

**САРО I||САРӢ** *а.* ثرا||ثری хок, замин.

Кӯҳи барфӣ мезанад бар дигаре,
Мерасонад барф сардӣ бар сарӣ. *Румӣ*

◇ **аз саро то Сурайё** аз замин то ба Парвин, аз замин то осмон.

Чу хуршед аз парда боло гирифт,
Ҷаҳон аз саро то Сурайё гирифт. *Фирдавсӣ*

**САРО II||САРОЙ** سرا||سرای **1.** қаср; боргоҳ, даргоҳ; иморати калон.

Малики Миср ба Марв омаду хоҳад, ки кунун
Хидмату шӯғли ғуломони сарои ту кунад.
*Манучеҳрӣ*

Сарҳангзодаеро дидам бар дари сарои Уғулмиш, ки ақлу киёсате ва фаҳму фиросате зоидулвасф дошт... *Саъдӣ*

Ҳама ҷои ӯ сароҳо ва боғҳо ва чаманҳо ва бӯстонҳо ва обҳои равон. *«Таърихи Наршахӣ»*

**сарои адаб** дабистон, мактаб.

Маро дар сарои адаб бор дод,
Адиби сароро гулу хор дод. *Шоҳин*

**сарои ҳарам** хонае, ки дар он занони подшоҳ истиқомат мекунанд, ҳарамхона.

Ва ин ҳисор ҷои бошиши подшоҳон ва амирон ва сарҳангон будааст ва девонҳои подшоҳон будааст аз қадим боз ва сарои ҳарам ва хазина дар вай будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** хона, ҳавлӣ, хонаву ҷой.

Иттифоқан ҳамон шахс бар вай бигузашт, дидаш, ки бо ёварон ҳамегуфт: Надонам ин оташ аз куҷо дар сарои ман афтод? *Саъдӣ*

Чу хамсоя бошад ба ту дар хурӯш,
Сарояш бихар ё сароят фурӯш. *Ҳотифӣ*

3. номи шаҳре дар дашти Қипчоқ.

Қард вайрон сарову кохи Камол,
Тоқи абрӯи дилбарони Сарой. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **ин саро** *киноя аз* дунъё.

Онро, ки нест вусъати машраб дар ин саро,
Дар зиндагӣ ба тангии фард аст мубтало. *Соиб*

**сарои вуҷуд** ҷисми одам, ҳаёти инсон.

Ҳарими қалб бипардохт дар сарои вуҷуд,
Дар ӯ ба кисвати рӯҳ андар омаду биншаст. *Бедил*

**сарои даранг** *киноя аз* он дунъё, охират.

Дигар шорсон аз бари кӯҳсор
Сарои даранг асту ҷои шумор.*

**сарои дигар** *киноя аз* охират, он дунъё.

Ҳар қиро ҷоҳу давлат аст, бидон,
Хотири хаста дарнахоҳад ёфт;
Хабараш деҳ, ки ҳеҷ давлату ҷоҳ
Ба сарои дигар нахоҳад ёфт. *Саъдӣ*

**(ин) сарои маҷоз** *киноя аз* дунъё, дунъёи ғайри ҳақиқӣ.

Иддате дон дар ин сарои маҷоз
Чашмро рангу гӯшро овоз. *Саноӣ*

**(ин) сарои сипанҷ** *киноя аз* дунъё, дунъёи муваққатӣ.

Чунин аст расми сарои сипанҷ,
Ки гоҳат диҳад ганҷу гоҳет ранҷ. *Ҳотифӣ*

Кӣ дид роҳати гетӣ ҷуз ин ки рӯзе чанд?
Гузашт умр ба меҳнат дар ин сарои сипанҷ.
*Шоҳин*

**(ин) сарои тазвир (ё фиреб, фиребанда)** *киноя аз* ин дунъё, *дунъёи бебақо.*

Чунин аст расми сарои фиреб:
Гаҳе бар фарозу гаҳе бар нишеб. *Фирдавсӣ*

Чун вай аз ин сарои фиребанда биравад, ҷуз вай ин хонадони бузургро, ки ҳамеша бар пой бод, бар пой натавонад дошт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҷуз хатти музаввири шабу рӯз
Ҳосил чӣ аз ин сарои тазвир. *Хоқонӣ*

**(ин) сарои умед** дунъёе, ки кас дар он гӯё ба умеди оқибат зиндагонӣ мекунад.

Давлаташро дар ин сарои умед
Соз тухми саодати ҷовид. *Ҷомӣ*

**(ин) сарои фиреб (ё фиребанда)** *ниг.* **(ин) сарои тазвир;**
**(ин) сарои фонӣ** дунъёи даргузар.

Ҳар ки дар ин сарои фонӣ захира ниҳод, охир сармояи вабол ва ҳалоки ӯ гашт.
*«Нигори дониш»*

**ду саро** *киноя аз* ду дунъё, ин дунъё ва охират.

Илм дар ҳар ду ҷаҳон салтанату фармон аст,
Олим андар ду саро сарвару фармондеҳу шоҳ.
*«Хористон»*

**САРОБ** *а.* سراب **1.** ҳодисаи фиреби назар ки ба сабаби ҷараён ва гармии ҳаво ва инкисори махсуси шуоъҳо акси чизҳои дар паси уфуқ воқеъбударо ба назари кас намоён мекунад, мираж; **2.** замини шӯразоре, ки дар биёбон аз дур ҳамчун об намоён мешавад.

Ба мардум менамоям хешрову лек нобудам,
Дар ин саҳрон бепоён саробам метавон гуфтан.
*Сайидо*

Зи дураш дар назар омад саробе,
Ба дил ин нақш зад, к-омад ба обе. *Ҳозиқ*

Ламъаи барқи рухаш ҳар дам ба ушшоқ он кунад
Дар биёбон ташнаро ташвиши найранги сароб.
*Туғрал*

**САРОБИСТАР** سرابستر ҷои хоб, ҷогаҳ.

Даврон зада аз хунҳ ба болу пари ман санг,
Афлок бибораш ба саробистари ман санг. *Имло*

**САРОБӮСТОН||САРОБУСТОН** سرابوستان||سرابستان боғе, ки дар атрофи сарой (хона) бошад.

Сарое кунам — пойбасташ рухом,
Дарахтони сақфаш ҳама уди хом,
Яке ҳуҷра хос аз паи дӯстон,
Дари ҳуҷра андар саробӯстон. *Саъдӣ*

**САРОВИЛ** *а.* سراویل *ҷ.* **сарвол.**

Дигар аз суннатҳои он ҳазрат пӯшидани саровил аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар зан надорад суви мард гӯш,
Саровили кӯҳлӣ-ш дар мард пӯш. *Саъдӣ*

**САРОДИҚ||СУРОДИҚ** *а.* سرادق саропарда, хайма, чодир.

Ин хайма сародиқи Камол аст,
Нуқсон зи таноби ӯ гусаста. *Камоли Хуҷандӣ*

Он ҳазрат дар алафзори Маҳмудобод нузул фармуда ва қуббаи сародиқи ҷалолатнишон ба авҷи кайвон барафрошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**сародиқ кашидан** хайма бар по кардан.

Баъд аз як ҳафта хони аъзам Кӯчкунчихон аз ҷонибн Туркистон расид ва сародиқи азамату саропардаи салтанат ба савоби Самарқанд кашид.
*Восифӣ*

**САРОДИҚОТ** *а.* سرادقات *ҷ.* **сародиқ||суродиқ.**

Баъд аз он бо ҳазор ҷоҳу ҷамол
Ёфт раҳ дар сародиқоти ҷалол. *Ҷомӣ*

Мутаваҷҷеҳи Туркистон шудем ва ин сафар дар вақте буд, ки хисрави ховар дар бурҷи Саратон сародиқоти иҷлол зада буд *Восифӣ*

**САРОДОРӢ** سرادارى қасрдорӣ, боргоҳдорӣ.

Ба сародорию кулаҳдорӣ
Кардӣ оҳистагию дилдорӣ. *Низомӣ*

**САРОЗЕР** سرازیر он чӣ нишеб дорад, сар ба нишеб; сарнагун.

Гирифтандаш, ки андозанд дар ҷоҳ
Сарозеру кунанд ин қисса кӯтоҳ. *Нозим*

**САРОИДАН** سرائیدن *ниг.* **сурудан.**

**САРОИР** *а.* سرائر *ҷ.* **сарира||сарират.**

Эй он ки ҳазрати ту макони макорим аст,
В-эй он ки талъати ту сурури сароир аст.
*Муиззӣ*

Ба ахборнавис бигуморад, то аз сароири замоири халқ аз тифоқу нифоқ ба султон изҳор мекунад.
*Аҳмади Дониш*

**САРОЙ** سرای *ниг.* **саро** II.

**САРОЙПАРДА** سرای‌پرده *ниг.* **саро(й)парда.**

**САРОЙЧА** سرایچه *ниг.* **саро(й)ча.**

**САРОМАД** سرامد болотар аз дигарон, мумтоз; сардафтар; забардаст.

Анвои улум ва ҳикмат биёмӯхт ва саромади рӯзгор шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар кӯи ту саромади аҳли вафо манам,
Аз чашми илтифот вафои маро нигар! *Ҳилолӣ*
То бибинем, ки дар фазл саромад ояд,
То бидонем, ки дар разм диловар бошад. *Шоҳин*

**САРОМАТ** *а.* صرامت далерӣ, диловарӣ, шуҷоат, ҷасорат; **шаҳомату саромат** ҷасорат ва далерӣ.

Темуртош ... аз узамои умарои Рум буд ва ба мазиди шаҳомату саромат имтиёз дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САРОНА** سرانه **1.** ба ҳар сари кас; **2.** андозе, ки аз ҳар сар (кас) гирифта мешуд.

Ҷалолуддин Муҳаммади Акбар ... тамғоҷот ва роҳдорӣ ва саломона ва пешкаш ва саронаи тамомии мамолики маҳрусаро муоф дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**САРО(Й)ПАРДА** سراپرده‖سرای پرده **1.** хаймаи бузурги шоҳона, чодири подшоҳӣ, шомиёна.

Ҳамаи лашкар дар [бо] салоҳ саф кашида буданд аз наздики саройпарда то дур ҷой аз саҳро ва бисёр сухан ва мунозара рафт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

[Султон Маҳмуд] рӯзи дигар бо ду савор ба саропардаи санҷарӣ даромад ва амро салом кард. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**саропарда задан** хайма задан, хаймаи подшоҳӣ бар по кардан.

Саропардаи хеш он ҷо бизад ва бо хосагон он ҷо фуруд омад. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** *киноя аз* нишемангоҳ.

Дил саропардаи муҳаббати ӯст,
Дида оинадори талъати ӯст. *Ҳофиз*
Шаб роҳ надорад ба саропардан умрам,
Бодоми думағз аст ду рӯзе, ки маро ҳаст. *Шавкат*

◇ **саропардаи афлок** *киноя аз* осмон.

Чанд чун гул зи ғамат ҷомаи ҷон чок занам,
Чанд оташ ба саропардаи афлок занам? *Сайидо*

**САРОПО(Й)** سراپا(ی) аз сар то по; ҳар тараф, ҳама ҷо; тамоман.

Касе, к-ат хуш ояд саропои ӯй,
Нигаҳ кун ба дидору болои ӯй. *Фирдавсӣ*
Ҳар кӣ дар давлат набинад пеши пои хештан,
Гар саропо чашм гардад, по ба давлат мезанад. *Соиб*
Аз доғ саропоям ангуштнамо гардид,
Оинаи симояш мулки дилам оин баст. *Сайидо*

**САРОРӢ** *а.* سراری *ҷ.* **сурриява‖суррият.**

[Осаф] назди азвоҷ ва сарории ... Сулаймон рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

Сарорӣ ва ҷавории ҳарам дар он мотам ... хоки ҳасрат бар сар рехтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**САРОСАР** سراسر сар то сар; аз сар то по, ҳама ҷо, тамоман.

Саросар гуфтаи Исмат зи меҳнат парвариш дорад,
На дар айём дилшод аст чун ашъори Салмонаш. *Исмат*

Баъд аз соате аз сӯҳбати саросар касофати ӯ мураххас шудем. *Аҳмади Дониш*

Сазад гар кунун гирди ин кишварам
Саросар фиристодагон густурам. *Фирдавсӣ*

**САРОСЕМА** سراسیمه ошуфта, шӯрида; парешонҳол, музтарибҳол; беқарор.

Чунон лашкари гашну чандин савор
Саросема гаштанд аз корзор. *Фирдавсӣ*

Он заҳр ба даҳон кард ва фурӯ бурд ва замоне саросема гашт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Наздик буд, ки қолаб тиҳӣ кунем ё саросема андар баҳр афтем. *Аҳмади Дониш*

**САРОФАТ** *а.* صرافت майлу андеша, рағбат.

Лақаб ниҳанд бале офтобро соя,
Чу аз сарофати ишроқи худ шавад нозил. *Ҷомӣ*

**САРО(Й)ЧА** سراچه‖سرایچه хонаи хурд; кӯшк; ҳавлии дарун.

Ба даст оварданд ва пеши малик дар саҳни саройча бидоштанд. *Саъдӣ*

Дар ҷомаи кабуди фалак бину бас мадон,
К-ин чарх ҷуз сарочаи мотам наёмадаст. *Хоқонӣ*

Санги сарочаи дилро ба алмоси оби дида месуфтам. *Саъдӣ*

◇ **ин сароча** *киноя аз* дунёе.

Эй баста аз ин сароча маҳмил,
В-эй карда миёни хок манзил. *Шоҳин*

**ин сарочаи нӯҳсақф** *киноя аз* дунё ва нӯҳ табақаи осмон.

Дар ин сарочаи нӯҳсақф кор накшояд,
Чаро зи баҳри кушоиш чу қуфл дарбадаред. *Бадри Чочӣ*

**аз ин сароча маҳмил бастан** *киноя аз* мурдан, вафот кардан.

Эй баста аз ин сароча маҳмил,
В-эй карда миёни хок манзил. *Шоҳин*

**САРОЯНДА** سراینده **1.** сурудхон, бо нағма хонанда, нағмапардоз, ҳофиз; **2.** *маҷ.* пайк, қосид, хабарбар.

Саройндаи посух омад чу бод
Ба наздики Пирони Весанажод. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* гӯянда; шоир, муаллиф, нависанда.

Ниҳон пайкар он ҳотифи сабзпӯш,
Ки хонад сароянда ӯро Сурӯш. *Низомӣ*

**САРОҒОЗ** سراغاز аввали ибтидо, оғоз ва шурӯъ.

Чу бурқаъ зи рӯи сухан барфиканд,
Сароғози он аз дуо дарфиканд. *Низомӣ*
Хуб сароғозтар аз хуррамӣ,
Нек саранҷомтар аз мардумӣ. *Низомӣ*

**САРОҒӮШ** سرآغوش сарбанде, ки занон гесӯро дар миёни он мегузоранд, баъзан бо тилло ва ҷавоҳир мурассаъ низ мешавад, гесӯпӯш.

Сароғӯше даромуда ба гавҳар
Ба расми чиниён афганда бар сар. *Низомӣ*

**САРОҲАНГ** سرآهنگ пешво, роҳбар; сарҳанг, фармондеҳи лашкар, пешрави лашкар.

Сароҳанг то соқа аз тиру теғ
Баровард кӯҳе зи дарьё ба меғ. *Низомӣ*

Навишта дар он номаи шахрьёр,
Сароҳанги мардон, набарда савор. *Фирдавсӣ*

**САРОҲАТАН** *а.* صراحتاً ба таври сареҳ, возеҳан, ошкору равшан.

Ба тарк сароҳатан амр накардаанд.
*Аҳмади Дониш*

**САРПАНҶА** سرپنجه **1.** панҷаи даст.

Яке дар аз дижи даврон кананда,
Яке сарпанҷа бо гӯрон зананда. *Ҷомӣ*

**2.** чангол.

Диди он қаҳқаҳаи кабки хиромон, Ҳофиз,
Ки зи сарпанҷаи шоҳини қазо ғофил буд. *Ҳофиз*

**3.** дасти қавӣ; *киноя аз* зӯрӣ, қувват; тасаллут, ситамгорӣ.

Ҳофиз аз сарпанҷаи ишқи нигор
Ҳамчу мӯр афтода шуд дар пои пил. *Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* одами зӯр, қавӣ, тануманд, тавоно.

Раҳо кун, то бияфтад нотавоне,
*Ки бо сарпанҷагон зӯр озмояд. Саъдӣ*

На дар маҳз неруи ҳолат набуд,
*Магас рондан аз худ маҷолат набуд.*
Ту он кӯдаки аз магас ранҷаӣ,
Ки имрӯз солору сарпанҷаӣ. *Саъдӣ*

**5.** *маҷ.* золим, мардумозор.

Яке подшаҳзода дар Ганҷа буд,
Ки ноаҳлу нопоку сарпанҷа буд. *Саъдӣ*

**6.** даст ба гиребон шудан, ҷанг, ҷидол.

Ба ҳангоми сарпанҷа рӯбоҳи ланг
Чӣ гуна ниҳад пой пеши паланг? *Низомӣ*

**САРПАНҶАГӢ** سرپنجگی зӯрӣ, боқувватӣ, қудрат, диловарӣ.

Дар он марз, к-ин пири ҳушьёр буд,
Яке марзбони ситамгор буд,
Ки ҳар нотавонро, ки дарьёфтӣ,
Ба сарпанҷагӣ панҷа бартофтӣ. *Саъдӣ*

**САРПАРАСТӢ** سرپرستی парасторӣ, нигоҳбонӣ; хизматгузорӣ.

Сарварӣ беҳ, ки ёри ман бошад,
Сарпарастӣ чӣ кори ман бошад. *Низомӣ*

Сарпарастӣ ранҷу хидмат офат аст,
Ман фироқи ину он хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**САРПЕЧ** سرپیچ амома, салла.

**САРПОЁН** سرپایان **1.** амома, салла; **2.** кулоҳи мулоим, ки аз зери миғфар мепӯшидаанд.

На-ш оҳани диръ боястӣ, на Дулдул,
На сарпоён боястӣ, на миғфар. *Дақиқӣ*

**САРПОС** سرپاس лахт, гурз, кӯпол.

Ту чӣ гуна раҳӣ, ки дасти аҷал
Бар сари ту занад ҳаме сарпос. *Унсурӣ*

**САРПӮШ** سرپوش чизе, ки бо он рӯи дег ва монанди онро мепӯшанд; ◇ **аз рӯи роз афтодани сарпӯш** *киноя аз* фош шудани роз.

Аз бас зада деги тоқатам ҷӯш,
Афтода зи рӯи роз сарпӯш. *Нозим*

**САРРИШТА** سررشته **1.** сари калова, нӯги ришта; дафтари ҳисоб; асоси коре; *маҷ.* роҳи ҳалли ягон масъала.

Он гиреҳро дусар ҳазор калид
Ҷусту сарриштае накард падид. *Низомӣ*

Сарриштаи ишқ кай тавон ёфт,
Ноёфта з-он миён нишоне. *Ҷомӣ*

Ҷаҳоне гирифтори оҳанги ӯст,
Ки сарриштаи айш дар ҷанги ӯст. *Бедил*

Бишунав, замзамаи сӯзу гудозам, бишунав,
Бинишин, аз паи сарриштаи корам, бинишин.
*Савдо*

**2.** оқибат, саранҷом.

Соҳибдиле, ки ёфт сари риштаи мурод,
Сарриштааш ба ҳалқаи мӯи ту мекашад. *Ҳилолӣ*

**САРРО** *а.* سرّا шодмонӣ, шодкомӣ; некӯаҳволӣ; **саррову зарро** хушҳолӣ ва бадҳолӣ, хушбахтӣ ва бадбахтӣ.

Дар саррову зарро ба ҳоли ҳар кас воқиф шавӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САРРОФ** *а.* صراف **1.** заршинос, фарққунандаи пули сара аз носара, ҷудокунандаи пули сара аз пули қалб.

*Пеши* саррофи зари ишқ басе носараем,
Ҳар ду олам бари мо гар ба дирам меарзад.
*Ибни Ямин*

**2.** ивазкунандаи пул, он ки пулеро ба пуле иваз мекунад.

[Хоҷа Баққол] хонае дид, чун дукконҷаи саррофон сурху сафед бар ҳам рехта ва динору дирам бо ҳам омехта. *Ҷомӣ*

◇ **саррофи сухан** *киноя аз* сухансанҷ, нуктасанҷ, сухандон, ноқид.

Туғрал, аз ҷон мекунад имрӯз саррофи сухан
Ҳалқаи гӯши маонӣ, дурри макнуни туро. *Туғрал*

**САРРОҶ** *а.* سراج зингар.

Мадрасае фармуда буд ба наздики бозори сарроҷон, онро иморат мекарданд. *Носири Хисрав*

**САРСАБЗ** سرسبز **1.** бо сари сабз; тару тоза, ботароват.

Чу фасли навбаҳорон хулқи зебо
Кунад сарсабз боғу кӯҳу саҳро. *Бадрии Кашмирӣ*

Пухтагӣ хоҳӣ, — ба дарди бенавоӣ сабр кун,
Осмон сарсабз дорад меваҳои хомро. *Бедил*

**сарсабз гардидан** сабзидан.

Пос доранд, ки то дона нагардад сарсабз,
Наравад қатраи обе ба гулӯ деҳқонро. *Соиб*

**2.** *маҷ.* хушу хуррам, хушҳол, шодком.

Сарсабз бод носеҳат аз даври осмон,
Пажмурда лолавор ҳасудат зи офтоб. *Анварӣ*

Қанизон ҳар яке чун сарви озод
Ба хидматгорияш сарсабзу дилшод. *Ҳозиқ*

**САРСАБЗӢ** سرسبزی **1.** тарию тозагӣ, ботароватӣ.

Аз ниҳоли хушк сарсабзӣ маҷӯй. *Ҷомӣ*

Чашми сарсабзӣ мадор аз гулшани уммедҳо,
Ҳамчу наргис ҳар гулаш дорад хазон дар остин.
*Шавкат*

**2.** *маҷ.* хуррамӣ, хушҳолӣ.

Зи сарсабзии гунбади тобнок
Зумуррад шуда лавҳи тифлони хок. *Низомӣ*

**САРСАР** *а.* صرصر шамоли сахт, боди тунд ва баландовоз.

Султони дай ба лашкари сарсар ҷаҳон биканд,
Бинй, ки ҷаври сарсари дай чун ҷаҳонкан аст? *Анварӣ*

Андар ин боғ ниҳоли тарабе сар накашид,
Сарсари ҳодиса то барнаканад буньёдам. *Шоҳин*

**САРСАРӢ** I سرسری **1.** рӯякӣ, мусоҳилакорона, бетааммул; аз ғайри андешаву муҳокима; сабук, осон.

Малик гуфт: Ин ҷузвӣ коре нест, ки сарсарӣ дар он ҳавз тавон намуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба гавҳар зи ҳар тухмае бартарӣ
Биҷӯяд, мадон ин сухан сарсарӣ. *Савдо*

Бидонистанд, к-он кори парӣ нест,
Аҷаб корест, кори сарсарӣ нест. *Низомӣ*

**сарсарӣ гузаштан** рӯякӣ назар кардан, диққат надодан.

Аз румузи маънии ман сарсарӣ натвон гузашт,
Ғайри мазмун аз каломам ҳар чӣ фаҳмӣ, ботил аст. *Туғрал*

Зи ашъори ӯ нагзарӣ сарсарӣ,
Ки дар шеър бартар бувад з-Анварӣ. *Садри Зиё*

**2.** оворагард, дарбадар, саргардон.

Яке пир пеш омадаш сарсарӣ
Ба Эрон, ба даъвии пайғамбарӣ. *Фирдавсӣ*

**3.** бадсифат.

Ғизо гар латиф асту гар сарсарӣ,
Чу дерат ба даст уфтад, хуш хӯрӣ. *Саъдӣ*

**САРСАРӢ** II صرصری: **боди сарсарӣ** боди тунди пурсадо.

Ҳар нафас оҳам ба тоқи арш паҳлу мезанад,
Бигзарад фарьёдам аз ҳаҷраш зи боди сарсарӣ. *Васлӣ*

**САРСИПОҲ** سرسپاه сардори сипоҳ, сарлашкар.

Бар сини сарир сарсипоҳ омад ишқ,
Бар мими мулук мулки моҳ омад ишқ. *Ҷомӣ*

**САРСОМ** سرسام *тиб.* бемориест, ки аз илтиҳоби димоғ пайдо шуда, дар бисьёр мавридҳо ба ихтилоли димоғ, ба ошуфтагӣ ва парешонҳавосӣ сабаб мегардад, менингит.

Наввоби даргоҳ Қулихони Баҳодур ... ба марази сарсом вадиати ҳаёт супурд. *«Хизонаи омира»*

Чашм пӯш, аз рӯи ӯ бошад димоғатро халал,
Мерасад ҳар дам зиён аз равшанӣ сарсомро. *Туғрал*

**сарсому савдо** ҳолати телбагӣ, девонагӣ, савдоигӣ.

Димоғи замин аз тафи офтоб
Ба сарсому савдо баромад зи хоб. *Низомӣ*

**САРСОМӢ** سرسامی гирифтори бемории сарсом.

Баровард мурғи саҳаргаҳ ғирев
Чу сарсомӣ аз нуру саръӣ зи дев. *Низомӣ*

**САРСУТУРДА** سرستردە он, ки мӯи сараш тарошидааст.

Ногоҳ Укоша бар сари тали реге баромад ва сарсутурда буд, корвон ӯро сарсутурда диданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**САРТАРОШ** سرتراش устое, ки мӯйсар мегирад.

Теғ бар каф сартарошам қасди куштан кардааст,
Ошиқонро фӯтаи зорӣ ба гардан кардааст. *Сайидо*

**САРТЕЗ** سرتیز **1.** тезнӯг; бурранда, бурро.

Ақл сартез аст, лекин пой суст. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* гиро; зудхашм, тунду тез.

На гирифтор омадӣ ба дасти ҷавоне мӯъҷаби хирарои сартезе, сабукпое, ки ҳар дам ҳавасе пазад ва ҳар лаҳза ройе занад. *Саъдӣ*

**САРТЕЗӢ** سرتیزی нӯгтезӣ; буррандагӣ.

Сипону парчами румҳаш яке ба сартезӣ
Гирифта қалъаи гардун, дигар ба сарбозӣ. *Заҳири Форьёбӣ*

**САРТИП** سرتیپ фармондеҳи тип, ки фавҷи муайяне аз лашкар аст, дараҷаи ҳарбии болотар аз сарҳанг.

На марди найзаву теғам, на марди ҳамлаву ҷангам,
На солорам, на маълумам, на сартипам, на сарҳангам. *Ломеӣ*

**САРТОБ** سرتاب гардантоб, саркаш, нофармон.

Дар ситадани хироҷ аз раоё миёнаравиро кор фармояд, на ин қадар биситонад, ки мутамарридон сартоб шаванд, на он қадар, ки оҷиз ва забун гарданд. *«Таърихи Фаришта»*

Бурҳонулмулк сартобони сӯбаи Ударо ҳалқаи инқиёд дар гӯш кашид. *«Хизонаи омира»*

**САРУН** سرون шохи ҳайвонот.

Зи пешонии ҳар яке марду зан
Сарунест барруста чун каркадан. *Низомӣ*

**САРУПО** سروپا либос; хилъат; сарулибос, як даст либос; хилъате, ки аз тарафи амир бахшиш мешуд.

Чун ба ҳар бесарупое сарупое бахшад,
Ҷомаи офият он моҳ ба мо мебахшад. *Восифӣ*

Ба либоси зари хуршед мубаддал накунам
Сарупое, ки ман аз бесарупоӣ дорам. *Соиб*

Ба дарбори олӣ нишаста будем, ногоҳ маншур ва сарупо баромад. *Садри Зиё*

**САРФ** *а.* صرف **1.** харҷ, хароҷот; иваз кардан, додан ба ивази чизе; ба кор бурдан, масриф намудан.

Ба сарфи ҷон чу дар бозори ҳуснаш
Ба сад динор дидоре наёяд. *Анварӣ*

**сарф кардан** харҷ кардан, масриф намудан; ба кор бурдан.

Ва ба иморат пули рӯзгори худ сарф кунад. *Аҳмади Дониш*

Миёнчиён ҳар қадар ҳунар, ки дар ин боб доштанд, сарф карданд, суд накард, модари духтар ҳаргиз қабул нанамуд. *Садри Зиё*

**сарф шудан (ё гаштан)** харҷ шудан; тамом дода шудан, масруф шудан; тай шудан, гузаштан.

Умри гаронмоя дар ин сарф шуд,
То чӣ хӯрам сайфу чӣ пӯшам шито. *Саъдӣ*

**2.** тасарруф.

Бад-ин гуна шаш чиз дар сарфи туст,
Гувои сухан номи шаш ҳарфи туст. *Низомӣ*

**3.** фоида, манфиат, суд; **сарф додан** фоида, суд додан, музди иловагӣ додан.

Дарде, ки маро ҳаст, ба марҳам нафрӯшам,
Гар оқибаташ сарф диҳӣ, ҳам нафрӯшам. *Ҳоқонӣ*

**4.** тағйир, гардиш.

[Иблис] пурсид, ки сарфи қулуби халоиқ аз Довуд ба кадом ҳила даст диҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

5. *грам.* морфология.

Ба таҳсили наҳву ба такмили сарф
Басе кард умри гаронмоя сарф. *Садри Зиё*

◇ **сарфи ошмолӣ шудан** бо хушомад умр ба сар бурдан.

Макун хушомади ҳамчун худе паи рӯзӣ,
Барои нон натавон сарфи ошмолӣ шуд. *Воқиф*

**САРФА** *а.* صرفه **1.** фоида, манфиат, суд.

Бо чунин ҳайратам аз даст бишуд сарфаи кор. *Ҳофиз*

Ҷамшедқулии Қутбшоҳ сарфа дар муқобала надида роҳи вилояти Тиланг пеш гирифт. *«Таърихи Фаришта»*

Бошад чӣ сарфа замзамаи андалебро
Он ҷо, ки зоғ зеру баму қоғ-қоғ кард. *Шоҳин*

**сарфа бурдан** баҳра бурдан, фоида дидан.

Роҳи ишқ арчи камингоҳи камондорон аст,
Ҳар кӣ дониста равад, сарфа зи аъдо бибарад. *Ҳофиз*

Бе рӯи ту аз сайри чаман сарфа набурдам,
Ҳар лола, ки дидам, шабихун ба назар зад. *Бедил*

2. худдорӣ дар харҷ, иқтисод.

Сарфаи хушк зоҳидонро бод,
Ҳар чӣ мостаст, дар шароби тар аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сарфаи сари оташдон—савдогари Ҳиндустон. *Зарбулмасал*

**сарфа кардан** худдорӣ кардан дар харҷ, пасандоз карда мондани пул ва чизҳои дигар, иқтисод кардан дар хароҷот.

Ҳар кас дар он кӯҳҳо ва сангсорҳои Миср ранҷҳо баранд ва молҳо сарфа кунанд. *Носири Хисрав*

Аблаҳӣ, ар сарфаи зар мекунӣ,
Сарфаи гуфтор кун, ар мекунӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САРФАБАР** صرفه‌بر **1.** фоидабар, судмандшаванда; **2.** сарроф.

Ҳеҷ ду ҷав камтар аст нақди замона,
Сарфабаронро аз ин, иёр чӣ хезад? *Хоқонӣ*

**САРФАРОЗ** سرفراز сарбаланд, сар боло кашида; *маҷ.* бо-иftихор, мумтоз.

Гуфтам: Эй сарви сарфароз ва эй ёри дилнавоз! *Восифӣ*

Ба бустон кунад сарвро сарфароз,
Расонад зи лутфаш ба умри дароз. *Шодӣ*

То сари зулфаш гирифтам, сарфарозам кардаанд,
Моили рӯяш шудам, оннасозам кардаанд. *Сайидо*

**он сарфарози сада** сардори сада.

Ба дастури он сарфарози сада
Кашид ашҳабе низ зону зада. *Ҳотифӣ*

**САРФАРОЗӢ** سرفرازی сарбаландӣ; *маҷ.* ифтихормандӣ, мумтозӣ.

Сарафкандагӣ кун, ки зулфи нигор
Сарфарозиаш дар сарафкандагист. *Хоҷу*

Ҳар киро савдои сарфарозӣ падид ояд, поймоли ҳар сифла нахоҳад шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба ҳар як дошт лофи сарфарозӣ,
Зи ҳар як даъвии гардандарозӣ. *Хозиқ*

**САРФИКАНДА** سرفکنده *шакли дигари* **сарафканда.**

Ҷавобаш дод Юсуф сарфиканда,
Ки эй ҳамчун манат сад шоҳ банда. *Ҷомӣ*

**САРХАЙЛ** سرخیل сардор, сарвар, сардори фавҷи саворан лашкар; сарқавм.

Чу соҳибқирон дид, к-он тундсайл
На сархайл солим гузорад, на хайл ... *Ҳотифӣ*

Сӣ сархайл дар он маърака ба дасти султон афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

Бифармуд сархайли иқлимгир,
Ки сури қиёмат даманду нафир. *Шодӣ*

**САРХАЙЛӢ** سرخیلی сардорӣ.

[Муғулҳо] Алии Баҳодурро ба шеҳнагӣ ва сархайлии иртоқон ... номзад карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САРХАТ** سرخط *ниг.* **сармашқ.**

То нафарсудааст хомаи мо,
Ташнаи сархатест номаи мо. *Бедил*

Гир аз турраи ӯ сархати ошуфтадилӣ,
Нест устоди дигар дарси парешониро. *Туғрал*

**САРХОРА** سرخاره сӯзани тилло барои зинати мӯи занон ё ки барои банд кардани миқнаа ба рӯмол.

Ҷаъде сиёҳ дорад, к-аз кашшӣ
Пинҳон шавад бад-ӯ-дар сархора. *Рӯдакӣ*

**САРХОРӢ** سرخاری даранг кардан; баҳонаҷӯӣ.

Ба вақти марг ҳама бедиланду бечора,
Ки нест фурсаташон як нафас ба сархорӣ. *Бедил*

**САРХУШ** سرخوش сармаст, андак маст.

Хуш он маҷлис, ки шӯхе сархуш аз май ҷилвагар бошад,
Намояд кокул аз пешониву мадди назар бошад. *Мушфиқӣ*

**САРХУШӢ** سرخوشی ҳолати мастӣ, хушҳолӣ.

Зи бода сархушии худ замон-замон нав кун,
Чунон макун, ки равад мастию хумор ояд. *Ҳилолӣ*

**САРЧАШМА** سرچشمه **1.** чашма.

Дуздон рахту зар бардошта, ҳама шаб роҳ бирафтанд ва сабоҳро кӯфта ва монда ба сарчашмае расиданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хӯранд аз давлати он шӯхи қассоб
Зи як сарчашма гургу гӯсфанд об. *Сайидо*

2. *маҷ.* манбаъ, маъхаз, ҷои пайдоиши чизе.

Гуфтам: Эй сарчашмаи донишварӣ,
Бар ту хатм андешаи нутқоварӣ. *Ҷомӣ*

**САРШАБОН||САРШУБОН** سرشبان сардори чӯпонон.

Чу назди шабонони Бобак расид,
Ба дашт омаду саршабонро бидид. *Фирдавсӣ*

Ҳар куҷо кӯр дидбон бошад,
Лоҷарам гург саршубон бошад. *Саноӣ*

**САРШОР** سرشار лабрез, пуропур, лаб ба лаб, пур.

Ҳар киро шӯхи парирухсор аст,
Соғари ишрати ӯ саршор аст. *Туғрал*

**САРШОХ** سرشاخ **1.** нӯги шохаи дарахт; навда, шохи майда.

Нигун саршохҳои сабза, гӯй, дур ҳамеҷунбад,
Зи баск абри дурафшон лӯълуи ғалтон ҳамеборад. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. васса, дастак, чӯбҳое, ки бомро бо он мепӯшонанд.

Афрози хонаам зи паи бому пӯшишаш
Ҳар чи-м ба хона-андар саршоху тир буд. *Кисоӣ*

**САРШУБОН** سرشبان *ниг.* **саршабон.**

**САРШӮЙ** سرشوی як навъ гили сафед, ки дар об ҳал карда, бо оби он сар мешӯянд.

Заминро зи ҷуръа муанбар кунем,
Ба саршӯи шодӣ гиле тар кунем. *Низомӣ*

**САРЪ** *а.* صرع *тиб.* номи касалии асабие, ки бо кашиши рагҳо ва мушакҳо ҳамроҳ аст; зиён, куянчуқ (эпилепсия).

Ба булъаҷабӣ иллати саръ дар он духтар падид овард. *Авфӣ*

Маразн саръ бар Азудуддавла истило ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САРЪУШР** سرعشر **1.** нақш ва нишонҳое, ки дар ҳошияи Қуръон, баъд аз ҳар як даҳ оят гузошта мешавад; **2.** аввал(-и китоб).

Саръушри ин китоби мубин аст офтоб,
Зинҳор бармадор назар аз китоби субҳ. *Соиб*

**САРЪӢ** صرعی гирифтори бемории саръ, зиёндор.

Баровард мурғи саҳаргаҳ ғирев
Чу сарсомӣ аз шуру саръӣ зи дев. *Низомӣ*

**САРЬЁЗ** سرياز маҷаққунандаи сарҳо.

Чу бишнид Каркӯй овози ман,
Ҳамон захми кӯполи сарьёзи ман... *Фирдавсӣ*

**САРҒИН||СИРҒИН** سرغين сурнай.

Хурӯш омаду нолаи говдум
Дами нои сарғину рӯина хум. *Фирдавсӣ*

**САРӢ** I سری **1.** сардорӣ, сарварӣ, ҳукмронӣ.

Ман аз сарӣ бархоста ва бо ғурбату узлат сохта... *Авфӣ*

Ба ғурури сарӣ дар ин бозор
Ғафлат аз халқашон кашида канор. *Бедил*

**2.** сардорӣ кунанда, сардор.

Сипаҳро сарӣ Соми Найрам шудаст. *Фирдавсӣ*

**3.** бартарӣ, афзалӣ.

Магар бар санавбар сарӣ доштӣ,
Ки дар бӯстон сар барафроштӣ? *Хоҷу*

◇ **сарӣ шудан** ба сар омадан, тамом шудан.

Мусъиб... гуфт: Эй писар, кори ман сарӣ шуд, ту боз ба Макка рав назди амми худ ва ӯро бигӯй, ки лашкари Ироқ бо ман чӣ карданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**САРӢ** II *а.* ثری *ниг.* **саро** I.

**САРҚ||СИРҚ** *а.* سرق дуздӣ.

Доя ҳикояи сирқи маро пеши аъмом ва падар гуфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САРҚАТ** *а.* سرقة *ниг.* **сирқат.**

**САРҲ** *а.* صرح қаср.

Пас Сулаймон бифармуд, сарҳе бикарданд бузург, ... даври ӯ аз обгина. *«Таърихи Табарӣ»*

**САРҲАД(Д)** سرحد канораи ҳар чиз; марз, канори мамлакате, ки ба канораи мамлакати дигар мепайвандад, хатти шартӣ дар байни хоки ду давлат.

Бояд ки вилояти Мовароуннаҳр нигоҳ дорӣ, ки сарҳадди душман аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Раҳаш бар ҷаҳонгаштагон бастааст,
Ба сарҳадди зулмот пайвастааст. *Ҳотифӣ*

**САРҲАЛҚА** سرحلقه садрнишин, раиси маҳфил; сардор, пешво.

Дар хирқа чу оташ задӣ, эй орифи солик,
Ҷаҳде куну сарҳалқаи риндони ҷаҳон бош! *Ҳофиз*

Гарчи шуд сарҳалқа аҳли маърифатро шайхи шаҳр,
Сар намеорад бурун аз ҳалқаи зуннори мо. *Ҷомӣ*

Ногоҳ лӯлибачае баоҳангу шанг, ки саромади нозанинон ва сарҳалқаи парирӯён буд, ... дар баробари чатри султон омад. *«Таърихи Фаришта»*

**САРҲАЛҚАГӢ** سرحلقگی сардорӣ, саркардагӣ.

Боз рафтем ба сарҳалқагии аҳли ҷунун,
Ки набудем, кӣ ин силсила барпо мекард. *Заҳири Форьёбӣ*

**САРҲАНГ** سرهنگ **1.** сардори як қисми муайяни лашкар (ҳамчун полковник).

Сарҳангро бо гурӯҳе ба ҷанг фиристод. *Авфӣ*

Буд сарҳанге аз нажоди бузург,
Тунд чун шеру сахмнок чу гург. *Низомӣ*

**сарҳанги девон** сардори аскарони дарбор, сардори фавҷи дарборӣ, сардори қаровули дарбор.

Ҳикоят кунанд аз яке некмард,
Ки икроми Ҳаҷҷоҷи Юсуф накард;
Ба сарҳанги девон нигаҳ кард тез,
Ки натъаш бияндозу регаш бирез! *Саъдӣ*

**сарҳанги навбат** сардори навбатчиён, сардори муҳофизони дарбор.

Ба навбатгаҳи шоҳ бурдандашон,
Ба сарҳанги навбат супурдандашон. *Низомӣ*

**2.** сипоҳии қаровул, навбатдор, муҳофиз.

Ба сарҳангон иҷозат дод ночор,
Ки гирандаш раҳи ташҳири бозор. *Ҳозиқ*

**САРҲАНГЗОДА** سرهنگزاده писари сарҳанг; *ниг.* **сарҳанг** 1.

Сарҳангзодаеро дидам бар дари сарои Уғулмиш, ки ақлу киёсате ва фаҳму фиросате зоидулвасф дошт. *Саъдӣ*

**САРҲАНГӢ** سرهنگی **1.** амали сарҳанг, сардории як қисми муайяни лашкар; **2.** посбонӣ, қаровулӣ, муҳофизӣ.

Ба сарҳангияш баста ҷавзо камар,
Ба ҷорӯбияш маҳ бароварда сар. *Хоҷу*

**САРҲИСОБ** سرحساب воқиф, огоҳ, хабардор.

Қамтар аз ҳар кам шумур худрову беш аз пеш бош,
В-ар нахоҳӣ саҳв кардан, сарҳисоби хеш бош! *Яҳёи Шерозӣ*

**сарҳисоб!** огоҳ ва хабардор бош!

Чу теғи шаҳаншаҳ хӯрад бар саҳоб,
Ба хуршед гӯяд фалак: «сарҳисоб!» *Саиди Ашраф*

**сарҳисоб доштан** огоҳӣ доштан.

*Мешумурдам ҳар замон доғи шаби бигзаштаро,*
*То ба вақти субҳ ҳар шаб сарҳисобе доштам.* *Сайидо*

**САРҲОЛ** سرهال саргардон, саргашта.

Бад-он манигар, ки сарҳолам,
Ба кори хеш мӯхтолам. *Тайён*

**САРЧАРИДА** سرجریده сарсухан, муқаддима.

Маълуми раъи туст, ки дар шоирӣ маро
Мадҳи ту сарҷаридаву оғози дафтар аст. *Муиззӣ*

Ӯст феҳристу сарҷаридаи илм,
Ӯст буньёди ҷуду мояи илм. *Саноӣ*

**САРЧИК** سرچیک *ниг.* **сарҳанг 1.**

Эй бар сари хубони ҷаҳон-бар сарчик,
*Пеши даҳанат зарра намояд Харчик. Унсурӣ*

**САРЧИЛАВДОР** سرجلودار сардори парасторони аспҳои подшоҳӣ, сардори саисон.

Сарчилавдор аз қабули он ибо карда гуфт: Бе ҳукми Диловархон муҳол аст, ки асп бидиҳам. *«Таърихи Фаришта»*

**САРҶУМЛА** سرجمله **1.** хулоса, гузида ва мунтахаби чизе.

Забон дар забон ганҷ пардохтам,
В-аз он ҷумла сарҷумлае сохтам. *Низомӣ*

**2.** саромад.

Хоқони кабир Булмузаффар
Сарҷумла шуда музаффаронро. *Хоқонӣ*

**САРҶУНБОН** سرجنبان тасдиқкунанда, қабулкунанда, розишаванда.

Чун сухани эшон шунавӣ ва агарчи маънӣ надонӣ, саре ҷунбонӣ, то фардо гӯӣ, ки аз сарҷунбонони эшонам. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**САРҶӮШ** سرجوش **1.** миқдоре аз хӯрок, ки дар вақти дар дег ҷӯшиданаш барои чашидан гирифта мешавад; **2.** *маҷ.* зубда, хулосаи чизе; аввали ҳар чиз; холиси ҳар чиз, қисми аълои чизе.

Гар ошуфта шудам, хушам ту бурдӣ,
Бибар ҷӯшам, ки сарҷӯшам ту бурдӣ. *Низомӣ*

Мижа бикшою сарҷӯши фараҳ гир,
Назар бар қатраҳо афтад, қадаҳ гир! *Бедил*

**САРҶӮШӢ** سرجوشی: **сарҷӯшӣ намудан** ҷӯшидан; *маҷ.* расидан (дар бораи май).

Яке з-он ҷумла мебояд ситудан
Зи хум кофист сарҷӯшӣ намудан. *Бедил*

**САТАВОТ** *а.* سطوات *ҷ.* **сатват.**

Дил дар сатавоти ишқи ӯ мустаҳлак,
Ҷон дар ғалаботи шавқи ӯ мустағрақ. (2) *Ҷомӣ*

**САТАРВАН** ستروان *ниг.* **сутурван.**

**САТВАТ** *а.* سطوت **1.** ҳамла, ҳуҷум; қаҳр.

Аз бими сатвати Қоҳир авлоди Муқтадир мухтафӣ гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

... Ки гар як соат аз вай дур гардам,
Зи теғи сатваташ ранҷур гардам. *Ҷомӣ*

**2.** қувват, сахтгирӣ.

Китбуқо-нӯён ... бар қуввату сатвати худ эътимоди тамом дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Подшоҳ на чандон зариф ва шӯхчашм бошад, ки душманон аз сатваташ наандешанд. *Аҳмади Дониш*

**3.** *шавкат, дабдаба, шукӯҳ.*

Хоҳад, ки он ҳашмату сатват биронад, ки андар он рехтани хунҳо ва истисоли хонадонҳо бошад, эшон онро дарьёбанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Исфандиёр бо ҳама сатвату шавкат ду дида бар хоки мазаллат ниҳод. *Аҳмади Дониш*

**САТИР** I *а.* ستیر **1.** касе, ки хато ва айби дигареро мепӯшонад; **2.** пӯшида, пинҳон.

*Майли маъшуқон ниҳон асту сатир,*
*Майли ошиқ бо дусад таблу нафир. Румӣ*

**САТИР** II||**САТИРА** *а.* ستیر||ستیره мастура, зан ва ё духтари паси парда; зан ва ё духтари писандидаахлоқ.

Сахт зебо, лек ҳам як чиз ҳаст,
К-он *сатира духтари ҳалвогар аст. Румӣ*

В-ар дарояд маҳраме дур аз газанд,
Баркушоянд он сатирон рӯйбанд. *Румӣ*

**САТЛ** *а.* سطل *зарф барои кашондани об, сатил.*

Дар чанд рӯз офтоба бо сатл гум мешуд; рӯзе Маъмун ба вай гуфт: Қош офтоба ва сатл, ки аз мо мебарӣ, ҳам ба мо бифурӯшӣ. *Ҷомӣ*

**САТОВАНД**||**СУТОВАНД** ستاوند болохона, болохонаи пешкушода (балкон), пешайвони болохона.

Ҷаҳон ҷои бақо нест, ба осонӣ бигзор,
Ба айвон чи барӣ ранҷу ба коху ба сатованд. *Тайён*

**САТ(Т)ОРА** *а.* سطاره мистар, хаткаш.

Лоҷарам чун сатора рост бувад,
Натавонад, ки кач равад ҷадвал. *Саъдӣ*

Ту рост бош, то дигарон ростӣ кунанд,
*Донӣ, ки бе сатора нарафтаст ҷадвале. Саъдӣ*

**САТР** I *а.* ستر **1.** пӯшидан.

Карда паи сатри пардаи хеш
Муште ду гиёҳ аз пасу пеш. *Ҷомӣ*

**сатр кардан** пӯшидан.

Ва чун бар табақ ниҳанд, тахти табақро сатр накунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** ҳиҷоб, парда.

Гаҳе бурҷи кавокиб мепаридам,
Гаҳе сатри малоик медаридам. *Низомӣ*

В-ин ишорат бад-он бувад, ки мудом
Боядаш дар ҳарими сатр мақом. *Ҷомӣ*

**3.** пӯшиш, пӯшок.

*Димоғи фикрро атри дигар каш,*
Бар авроқи сухан сатри дигар каш. *Ҳозиқ*

Аз парри уқоб чатр бар сар,
*В-аз чарми паланг сатр дар бар. Шоҳин*

**САТР** II *а.* سطر як хат, як рахи навишташуда.

Ҳар пора аз дили ман в-аз ғусса қиссае,
Ҳар сатре аз хисоли ту в-аз раҳмат ояте. *Ҳофиз*

Ту дар мутолааи сатри аввалин мондӣ,
Нафас зи дафтари ҳастӣ басе варақ гардонд. *Савдо*

**САТРАНГ** ستَرنگ гиёхе, ки соқааш то ба як метр расида, баргҳои ба барги анҷир монанд ва гулҳои сафед дорад, бехи он ба пайкари инсон монанд аст, меҳргиёҳ, мардумгиёҳ.

Кинаш аз шоҳи Чин кунад оҳанг,
Аҳли Чинро надонӣ аз сатранг. *Саноӣ*
Гашт холӣ, чу ӯ пасечад ҷанг,
Хасми ӯ ҳамчу сурати сатранг. *Саноӣ*

**САТТОР** *а.* ستار пӯшанда, пардапӯш кунанда; *маҷ.* пӯшандаи айбҳо.

То бидонед, чӣ фирқаанд онҳо?
Гуфт: Саттори айби шоҳу гадо. *Бедил*

**САТТОРА** *а.* سطاره *ниг.* **сат(т)ора.**

**САТТОРӢ** ستاری пардапӯшӣ; *маҷ.* айбпӯшӣ.

Гар маро ин бор сатторӣ кунӣ,
Тавба кардам ман зи ҳар нокарданӣ. *Румӣ*

**САТХЕЗ** ستخیز *шакли кӯтоҳшудаи* **растахез||растохез; сатхез кардан** қиём кардан.

Ба ҷони ман-бар сатхез кард лашкари ишқ,
Чунон ки лашкари Толут кард бар Ҳолут. (2)
*Тайён*

**САТӢ I** ستی оҳан; фӯлод.

Замин чун сатӣ бинию оби рӯд
Бигирад фарозу биёяд фуруд. *Абӯшакури Балхӣ*

**САТӢ II** ستی *шакли кӯтоҳшудаи* **сайидатӣ;** *ниг.* **сайида.**

Агарчи Рашидӣ ҷавон буд, аммо олим буд ва дар он саноат сатӣ Зайнаб мамдӯҳаи ӯ буд.
*Низомии Арӯзӣ*

Зан даромад аз тариқи нестӣ,
Гуфт: Ман хоки шумоям, не сатӣ. *Румӣ*

**САТӢ III** *ҳ.* ستی зане, ки аз рӯи одати ҳиндӣ худро ҳамроҳи ҷасади шавҳараш дар оташ месӯзонад.

Қақнус аз беҷуфтӣ худро месӯзад ва сатӣ аз қуввати ҷуфт худро ба сӯхтан диҳад.
*«Хизонаи омира»*

**САТҲ** *а.* سطح рӯи ҳамвори чизе, рӯй; паҳнои.

Ва дуйӯм он ки ду андоза дорад: дарозо ва паҳно бар он сифат, ки гуфтем ва чун ба феъл оянд, онро сатҳ хонанд. *Ибни Сино*

Карда сатҳи обро ҳар ҷо ду ним
Ҳамчу нили дебаро миқрози сим. *Ҷомӣ*

◇ **сатҳи аъло** *киноя аз* фалак, осмони баланд.

Сатҳи аъло, ки ҷуз латофат нест,
Қобили тӯҳмату касофат нест. *Бедил*

**сатҳи ағбар** *киноя аз* дунъё.

Кӯр аст бахт, гар талабад мар-маро, ки ман
Афтода ҳамчу мӯҳра дар ин сатҳи ағбарам.
*Шоҳин*

**САУЛ** *а.* سئول пурсанда, суолкунанда.

**САФ(Ф)** *а.* صف рада, раҷа, қатори одамон ва ғ.

Дигар найзаву гурзу тиру камон
Ба печидан андар сафи бадгумон. *Фирдавсӣ*
Дар саффи некувон ба мақоми муфохарат
Хоҳанд аз рухи ту назар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**саф(ф)и ниол** пойгаҳ, ҷои кафшкашӣ; сафи охирин.

Зи дониш фазояд туро ҷоҳу қадр,
Зи саффи ниолат расонад ба садр. *Саъдӣ*
Нест дар маҷлиси мо пешгаҳу саффи ниол,
Шоҳу дарвеш надонанд кадом аст ин ҷо.
*Камоли Хуҷандӣ*

**саф кашидан** (*ё* **оростан)** *киноя аз* барои ҷанг омода шудан.

Зи ҷо ҷумла урганҷиён хостанд,
Паи қалъагирӣ саф оростанд. *Сайидо*

**саф охтан** рада шудан, қатор шудан.

Ҳам эдун сафи шоирон охта,
Бихонда саноҳову пардохта. *Фирдавсӣ*

**саф шикастан** мағлуб кардан; *маҷ.* корнома нишон додан.

[Ҳалокухон] бонг бар вай зад: ... Ту ба ҷои ӯ дар Эронзамин чӣ кор кардаӣ ва кадом саф шикастаӣ? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САФАН** *а.* سفن пусти моҳӣ ё наҳанг ва ғ., ки барои нағз доштан ба рӯи қабзаи шамшер мечаспондаанд.

Аз дуруштист сафан қоими теғ,
Қи бар ӯ такьягаҳи Рустам аст. *Хоқонӣ*
В-он хурди бешумор ситора бар осмон,
Ҳар як ба шакли лӯълӯъ бар теғу бар сафан. *Ломеӣ*
Зи сахтӣ, ки буд хилъати хоми ӯ
Сафан гашта кемухти андоми ӯ. *Низомӣ*

**САФАР I** *а.* سفر аз ҷое ба ҷое рафтан, саёҳат.

Бисьёр сафар бояд, то пухта шавад хоме. *Саъдӣ*
То омадам зи мулки адам, дар тараддудам,
Зулм аст, ҳар кӣ аз ватани худ сафар кунад. *Сайидо*

◇ **сафари талхи адам** *киноя аз* мурдан

Гирди даҳани танги ту гардам, ки намудаст,
Ширин ба назарҳо сафари талхи адамро. *Соиб*

**сафари қалъа** сафар ба шаҳрҳои Қазалӣ, Оренбург ва ғ., ки собиқ роҳи омаду рафти савдогарони Бухоро бо Россия буд.

Дар ин асно яке аз аҳиббои муҳаррир аз тиҷорату сафари қалъа расида пеши ман омада буд.
*Аҳмади Дониш*

**САФАР II** *а.* صفر моҳи дуйӯми соли қамарии ҳиҷрӣ.

Чун с а ф а р омад, бишуд шод аз с а ф а р,
Қи паси ин моҳ месозам сафар. *Румӣ*

**САФАРКАРДА** سفرکرده он кӣ ба сафар рафтааст; мусофир; он кӣ бисьёр сафар кардааст.

Сафаркардагон лоуболӣ зиянд,
Қи парвардаи мулку давлат наянд. *Саъдӣ*
Нишони ёри сафаркарда аз кӣ пурсам боз,
Қи ҳар чӣ гуфт бариди сабо, парешон гуфт. *Ҳофиз*

**САФАРӢ** سفری он кӣ ба сафар баромадааст, мусофир.

Дил гуфт фурӯкаш кунам ин шаҳр ба бӯяш,
Бечора надонист, ки ёраш сафарӣ буд. *Ҳофиз*

**САФАРҶАЛ** *а.* سفرجل биҳӣ.

Ангуру унноб ... ва сафарҷалу шафтолу ... фаровон мешавад. *«Таърихи Фаришта»*

**САФАРҶАЛРАНГ** سفرجل رنگ биҳиранг, зардранг.

Ба маълулӣ тан андардеҳ, ки ёқут аз фурӯғи хур
Сафарҷалранг буд аввал, ки охир гашт руммонӣ.
*Хоқонӣ*

**САФАТ** *а.* سفط сабад.

Боз фармон дод, то сафати хурд берун оварданд. *«Таърихи Систон»*

**САФАҲ** *а.* سفه 1. ноқисақлӣ, кӯтоҳақлӣ, аблаҳӣ, нодонӣ.

Гавҳари зоти ӯ аз ҳазму сукун бараҳна ва ба васмати сафаҳ... мавсум бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. кӯтоҳақл, аблаҳ, нодон.

Сифларо чун аксараш омад сафаҳ, пас кулли он
Ҳам сафаҳ бошад, ки ҳукми кулли он чӣ аксар аст. *Ҷомӣ*

Амри мавло нокарда, ҳеҷ ғуломи сафаҳ тавақ-қӯи раҳмат накунад. *Аҳмади Дониш*

**САФАҲОТ** *а.* صفحات *ҷ.* **сафҳа.**

Хат маҳв гашт аз сафаҳоти китобҳо,
Азбаски ашки аҳли талаб карда буд тар. (1) *Саидо*

Зикри он маҳбус аз сафаҳоти замоир маҳв шуд, ҳеҷ кас аз ӯ ёд накард. (1) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**сафаҳоти адвор** саҳифаҳои рӯзгор; ҷиҳатҳои гуногуни ҳаёт, авзои зиндагӣ, воқеаҳои давр ва замонҳо.

Асари он [иморат] бар ҷароиди рӯзгору сафа-ҳоти адвори лайлу наҳор мусаббат ва мастур аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**САФВ** *а.* صفو сафо, софӣ, тозагӣ, зулолӣ, беолоишӣ.

Обу равған чу дарҳам омезад,
Нур дар сафви равған омезад. *Саноӣ*

**САФВАТ** *а.* صفوت софӣ, покизагӣ, тозагӣ, холис будан; баргузидагӣ.

Сурохии мардафкани роҳзан
Ба сафват фаришта, ба феъл аҳриман. *Хоҷу*

Қасам ба сафвати ҷому сафои ҷавҳари май,
Ки нест дар сари мо ҷуз ҳавои соғари май. *Ҷомӣ*

**САФДАР** صفدر 1. сафшикан, торуморкунандаи сафи душман; 2. *маҷ.* пурзӯр, шуҷоъ, паҳлавон, ҷанговари далер.

Дурӯя сафдарон саф баркашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Маҳмуди сафдаре, ки зи унфу зи лутфи ӯ
Гиранд бори нафъу зарар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**САФДАРӢ** صفدری пурзӯрӣ, паҳлавонӣ, қаҳрамонӣ, шуҷоат.

Алинокро, ки дар сафдарӣ ва баҳодурӣ машҳур буд, назди Арғун фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**САФЕД** سفید *ниг.* **сапед.**

**САФЕДА** سفیده *ниг.* **сапеда.**

**САФЕДАДАМ** سفیده‌دم *ниг.* **сапедадам.**

**САФЕДМӮӢ** سفیدموئی пирӣ.

Чунон ки шир кунад хоби тифлро ширин,
Фузуд ғафлати ман аз сафедмӯиҳо. *Соиб*

**САФЕДНОМ** سفیدنام *ниг.* **сапедном.**

**САФЕДОБ** سفیداب гарди сафеде, ки занон барои зеб ба рӯи худ мемоланд.

Сафедоб аз рухаш бар ғоза хандид,
Зи рояш санг санги сурма гардид. *Нозим*

**САФЕДОР** سفیدار дарахти рости баланди танасафеди бемева.

**САФЕДРУХСОР** سفیدرخسار сафедчеҳра; *маҷ.* хушрӯй.

Сиёҳрӯй шудам з-ин сафедрухсорон
Чу ҳиндуе, ки парастори офтоб шавад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САФЕДӢ** سفیدی *ниг.* **сапедӣ.**

**САФЕДҶОМА** سفیدجامه *ниг.* **сапедҷома.**

**САФЕҲ** *а.* سفیه ноқисақл, аҳмақ, аблаҳ; нодон.

Агар подшоҳро ақле мебуд, чунин сафеҳеро дар маснади вазорат ҷой намедод. *Аҳмади Дониш*

Надонад тафовут сафеҳ аз фақеҳ,
Кадом аст пунба, кадом аст пеҳ. *Шоҳин*

**САФЕҲОНА** سفیهانه аҳмақона, аз рӯи аблаҳӣ ва нодонӣ.

Чун Арғун пеши Аҳмад омад, Элдор бо Аҳмад буд, дар муқобалаи Арғун суханҳои сафеҳона ме-гуфт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САФЕҲФИТРАТ** سفیه‌فطرت аҳмақсиришт, бадтинат, ноҷинс.

Сафеҳфитратро раҳ мадеҳ ба соҳати қурб,
Лиомро натавон мансаби каримон дод. *«Таърихи Фаришта»*

**САФИНА** I *а.* سفینه киштӣ.

Аспи ман дар шаб давон ҳамчун сафина дар халиҷ,
Ман бар ӯ собит чунон чун бодбон андар суфун. *Манучеҳрӣ*

Дарьёе буд муҳит, ки сафина бар он маҷоли убур надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САФИНА** II سفینه маҷмӯаи ашъор, баёз, ҷунг.

Дар ин замона рафиқе, ки холӣ аз халал аст,
Сурохии маи нобу сафинаи ғазал аст. *Ҳофиз*

Ҳар тараф лолаеву ёсумане,
Дар миёна сафинаи сухане. *Мушфиқӣ*

**сафинаи тар** *маҷ.* маҷмӯаи ғазалҳои мавзуни барҷаста.

Номаи иқбол баркушодам, дидам,
К-аз тарабам сафинаҳои тар овард. *Хоқонӣ*

**САФИР** I *а.* صفیر 1. ҳуштак; хониш ва овози паррандаҳо, садои паррандаҳои ваҳшӣ.

З-он ки сайёд оварад бонги сафир,
То фиребад мурғро он мурғгир. *Румӣ*

**сафир баровардан** бонг баровардан, чаҳ-чаҳ кашидан, хониш кардан.

Булбул ба шохи сарв барорад ҳаме сафир,
Моғон ба абр наъра баророанд аз обгир. *Манучеҳрӣ*

**сафир задан (ё кашидан)** а) ҳуштак кашидан.

Асбе, ки сафираш назанӣ, менахӯрад об,
Не мард кам аз асбу на май камтар аз об аст. *Манучеҳрӣ*

б) чаҳ-чаҳ задан, овоз ва бонги паррандаҳо.

Мезад сафири шавқ хазондида булбуле,
Мерафт дар ҳақиқати ҳолаш тааммуле. *Ҷомӣ*

Булбул аз шохи гул сафир кашид,
В-аз гули нилуфар нафир кашид. *Мушфиқӣ*

2. овози ғиҷирросӣ (ҳамчун овози қалам дар вақти навиштан).

Сафири хомаи хоҷа Абдулло андалебест хушил-ҳон дар чаман ва даводу мидодаш ғунчаест хуш-бӯтар аз дастаи сунбул ва райҳон. *«Таърихи Сайидроқим»*

Сафири хомаи Соиб баланд чун гардид,
Нишаст шӯълаи овоз андалебонро. *Соиб*

3. бонг.

Гузашт аз Сурайё сафири нафир,
Париданд мурғони сидра зи тир. *Шодӣ*

**САФИР** II *а.* سفیر фиристода, вакил, элчӣ; миёнарав.

Аз баҳри нафъи хеш кунад даллагӣ рақиб,
Ин ҳар агарчи восита бошад, сафир нест. *Шоҳин*

**САФИҲА** *а.* صفیحه 1. сафҳа; 2. лавҳа; тахтаи санг ва ғ.

**САФК** *а.* سفک рехтан (бештар оид ба хун).

Тарки ҷидол ва низоъ кунед, ки ман сафкро макрӯҳ медорам. *«Равзат-ус-сафо»*

**сафки димоъ** рехтани хун, хунрезӣ.

Васият фармуда, ки аз авлоди Абӯтуроб ва ҷуръати эшон бар сафки димоъ бар ҳазар бош! *«Равзат-ус-сафо»*

**САФНИШИН** صف‌نشین ҳамқатор, ҳамсаф; дар як қатор нишаста.

Дурднӯшони ҷоми дурди туанд
Сафнишинони боргоҳи сафо. *Ҷомӣ*

**САФО** I *а.* صفا 1. покӣ, тозагӣ; беғуборӣ; ҷило; равшанӣ.

Аз сафои синаи бекина гавҳар мекунем
Чун садаф як қатраи обе, ки менӯшем мо. *Сайидо*

Инак дар ин диёр манам, к-аз сафои табъ
Оинае, ки қадр надорад ба Зангбор. *Шоҳин*

**сафо доштан** пок будан; равшан будан.

Бе офтоби илм надорад хирад сафо,
Ин ҳол назди ақл чу хуршед равшан аст. *«Ҳористон»*

2. маи ноб, май соф, шароби бедурд.

Рӯи мастонаш чу ҷоми бода лабрез аз нашот,
Майгусоронаш ба ранги шамъ саршор аз сафо. *Абдулқодири Киромӣ*

3. *маҷ.* бекудуратӣ; садоқат, садоқатмандӣ, самимият, беғаразӣ.

Малик Фахруддини Кутвол ... бо султон Муҳаммадхони шаҳид сафое надошт. *«Таърихи Фаришта»*

**аз сари сафо** аз рӯи сидқу самимият, аз рӯи садоқат.

Чу саре бар остонаш зи сари сафо ниҳодӣ,
Ба Сафову Марва, эй дил, дигарат чӣ кор бошад. *Камоли Хуҷандӣ*

**САФО** II *а.* صفا оштӣ, сулҳ; осудагӣ, осоиш.

Зулфи мушкинаш агар дошт ба ошиқ сари ҷанг,
Бо ман он рӯй ба сад гуна сафо пеш омад. *Камоли Хуҷандӣ*

Диди сафои оразаш, эй дида, гирья чист?
Баъд аз с а ф о ба гирья чаро моҷаро кунӣ? *Камоли Хуҷандӣ*

**САФО** III *а.* صفا номи кӯҳе дар Макка, муқобили кӯҳи дигар, ки Марва ном дорад.

Зоиронро сарои ӯ ҳарам аст,
Маснади ӯ Манову садр Сафо. *Фаррухӣ*

Чаҳор бор аз Сафо ва Марва шаванд ва се бор аз Марва ба Сафо. *Носири Хисрав*

**САФОБЕЗ** صفابیز сафобахш; хуррамибахш.

Замини обхезе нест ин ҷо,
Сафобез аст ғирболи тамошо. *Бедил*

**САФОВА||САФОВАТ** *а.* صفاوه||صفاوت сафват, тозагӣ; покизагӣ.

Обу луълуву ҷон сафовати ӯ,
Абру дарёву кон саховати ӯ. *Саноӣ*

Ҳар мақом, ки он тараққӣ кунад, сафоваву нақоваи онро интизоъ намояд. *Ҷомӣ*

**САФОЕҲ** *а.* صفایح ҷ. **сафиҳа.**

[Мӯсо] аҳкому ибодату муомалот, ки бар сафоеҳи он навишта буд, бар эшон [Банӣ-Исроил]хонд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**САФОИН** I *а.* سفائن ҷ. **сафина** I.

Ҳам аз ин сафоин захира ва озуқаи мардумро ҷамъ кардем. *Аҳмади Дониш*

**САФОИН** II *а.* سفائن ҷ. **сафина** II.

Ва бояд шеъри ӯ бад-он дараҷа расида бошад, ки дар саҳифаи рӯзгор мастур бошад ва бар алсинаи аҳрор мақрӯъ, бар сафоин бинависанд. *Низомии Арӯзӣ*

**САФОКЕШ** صفاکیش поктинат, некӯсират, покмаслак.

Ҳамвора аз гулшани чархи нилгун барои арбоби вафо гули ноумедӣ мешукуфад ва аз гулгашти чамани даҳри бӯқаламун ҳамеша хори меҳнат дар пои дили сафокешон мешиканад. *Восифӣ*

**САФОЛ** I سفال *ниг.* **суфол.**

**САФОЛ** II *а.* سفال паст шудан, пастӣ.

Туро гардун сафол ояд зи рутбат,
Агарчи андар ақсои камол аст. *Анварӣ*

**САФОЛИН||САФОЛИНА** سفالین||سفالینه *ниг.* **суфолин(а).**

**САФОЛИНЛАБ** سفالین‌لب *ниг.* **суфолинлаб.**

**САФОЛӢ** سفالی *ниг.* **суфолӣ.**

**САФОРАТ** *а.* سفارت элчигӣ, намояндагӣ, кору амали сафир, ки аз тарафи давлате ба пойтахти давлати дигар меравад.

Некӯтарини русуми сафорат он аст, ки теғи забон монанди шамшери обдор ба тундию тезӣ дар кор ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Агар қуввати тақрир ва идрок ба буруз додаанд, ба сафорат номзад гардонад. *Аҳмади Дониш*

**САФОРО(Й)** صف‌آرا(ی) он кӣ мардумро бо тартиб ба саф медарорад.

Сиҳӣ сарви бӯстони озодагон,
Сафорои майдони дилдодагон. *Хоҷу*

**САФОҲАТ** *а.* سفاهت ноқисақлӣ, аблаҳӣ, бетамизӣ, нодонӣ, кор ва рафтори беақлона.

Забон ба дашном бар элчиён баркушоданд ва сафоҳат оғоз карда ҷомаҳои эшон медариданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

*Ҳар ҷо ки ... арбоби ҷаҳлу сафоҳат зимоми ихтиёр* ба даст гиранд, халали куллӣ ба умури он мамлакат роҳ ёбад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САФРО** *а.* صفراء 1. *муаннаси* **асфар;** 2. талха, моеест талх ва зардранг, ки дар халтачаи захра ғун мешавад.

Чун сафро бувад, рангҳои зард намояд, ва чун савдо бувад, рангҳои сиёҳ. *Ибни Сино*

3. *тиб.* баъзе бемориҳои гурда, ки боиси зард гардидани ранги пӯсти бемор мешаванд; зардча, заъфарма, ярақон.

Барои зар накашам туршрӯии мардум,
Маро на иллати сафро, на ҳоҷати лимӯст. *Шоҳин*

◇ **сафро кардан** (*ё* **рондан**) *киноя аз* хашму қаҳру ғазаб кардан.

Ман худ аз савдои ту саргаштаам,
Ҳар замон бо ман чӣ сафро кардаӣ! *Анварӣ*

Ба як сафро, ки бар хуршед ронад,
Фалакро ҳафт майдон боз монад. *Низомӣ*

**сафро шикастан** *киноя аз* дафъи гуруснагӣ намудан.

Курд, к-омад шабонгаҳ аз саҳро,
То хӯрад, он чи бишканад сафро. *Низомӣ*

**САФРОӢ** صفرائی *тиб.* гирифтори бемории зардча.

Турунҷе ранги он сафрои қотеъ,
Паи сафроиён дармони нофеъ. *Ҷомӣ*

**САФСАФАН** *а.* صفصفاً: **қоан сафсафан** бо замин яксон шуда, вайрон ва ҳамворшуда.

*Насорои ингрез... иморати Пулгариро* як қалам аз бех барканда қоан сафсафан сохтанд. *«Хизонаи омира»*

**САФТА** I سفته ҳуҷҷате, ки дар бадали қарз ё чизи ба амонат гирифташудае ба соҳиби он дода мешавад, бо шарти дар шаҳри дигар ё дар мӯҳлати муайян гардонда додани он.

Инак раҳӣ ба мижгон роҳи ту пок руфта,
Наздики ту на моя, на низ ҳеҷ сафта.
*Ҷуллоби Бухороӣ*

**САФТА** II *а.* سفته *ниг.* **суфта** 3.

**САФУФ** *а.* سفوف доруи кӯфта, доруи суда ва хока, гарддору.

Пас аз ин ду чиз сафуф сохтанд ва бемор бихӯрд ва ҳолӣ фувоқ биннишаст ва бемор баросуд.
*Низомии Арӯзӣ*

**САФФ** *а.* صف *ниг.* **саф(ф).**

**САФФОК** *а.* سفاک хунрез.

Заҳҳок... шаҳриёре саффоку дуруштхӯй буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дошт ин шаҳр ҳокиме саффок,
Ба сад осор тинати Заҳҳок. *Бедил*

Касоне, ки аз даст ва забони онҳо таваққӯъи корнамоӣ буд, дар аҳди ин амири саффоки беақл мақтул шуданд. *Аҳмади Дониш*

**САФФОР** *а.* صفار мисгар.

**САФФОРӢ** صفاری мисгарӣ.

Яъқуб... аз саффорӣ эъроз намуд ва рӯй ба саффокӣ ниҳод. *Авфӣ*

**САФЧ** سفج *ниг.* **сафч.**

**САФЧА** سفچه харбузаи хом ва норасида, сабча, таррак, ки онро шикасти косаи шароб ҳам месохтаанд.

Пушту қафои раиси аҳмақи ғарча
Ҳеч нахоҳад магар ки сафчаву сафча. *Мунҷик*

**САФШИКАН** صفشکن сафдар, далер, шуҷоъ, боҷасорат.

Бо тоифае аз мардони сафшикан рӯй ба душман ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**САФӢ** *а.* صفی 1. соф ва холиси ҳар чиз, баргузида; пок, покткинат; **Одами сафӣ** лақаби Одам, ки аз рӯи ривоёт, инсони нахустин аст.

Чое, ки барқи исьён бар Одами сафӣ зад,
Моро чӣ гуна зебад даъвии бегуноҳӣ? *Ҳофиз*

2. дӯсти мухлис ва якдил.

Дар дарун як зарра нури орифӣ,
Беҳ бувад ар сад муарриф, эй сафӣ. *Румӣ*

**САФҲ** *а.* صفح афв кардани гуноҳ, бахшидани гуноҳ; **афву сафҳ** афву бахшиш.

Бо вуҷуди қудрат ва мукнат афву сафҳро шиори худ сохта лашкари маққурро амон доданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Айбек... дар ҷавоб гуфт: ... мааҳозо афву сафҳ ва ғуфрони халифа куҷо равад! *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**САФҲА** *а.* صفحه 1. саҳифа, рӯи вараки китоб ва дафтар, як рӯи вараки коғаз.

Анбари фикр рехт аз қаламат,
Анбарин гашт сафҳа аз рақамат. *Мушфиқӣ*

Қалам бармедоштам ва сафҳаҳо сиёҳ мекардам, ки маъниҳои равшантар аз моҳ дошт. *Аҳмади Дониш*

Мекашам бар сафҳаи дил сурати дилдорро,
Шод медорам бад-ин сурат дили беморро. *Яҳёи Себак*

2. сатҳ; рӯи чизе.

Менамояд акси май дар ранги рӯи маҳвашат,
Ҳамчу барги арғувон бар сафҳаи насрин ғариб.
*Ҳофиз*

Аз алам Маъмун чанд қатарот ашк бар рухсора равон кард, гӯӣ рашшошаи гулоб буд бар сафҳаи гулнор ё рашҳаи саҳоб бар сафҳаи лолазор.
*«Хористон»*

3. тахтаи мусаттаҳ, лавҳа.

Ба дасташ яке сафҳа аз сими ноб,
Навишта суханҳо ба мушку гулоб. *Хоҷу*

◇ **сафҳаи айём** лавҳаи зиндагӣ.

Надорад, Саййдо, гулзор чун ман сарви мавзуне,
Ба рӯи сафҳаи айём байти фардро монам. *Саййдо*

**сафҳаи мино** *киноя аз* осмон.

Шуд саводи хати шаб маҳв чу субҳ аз зари сурх,
Нуқта бар ҳошияи сафҳаи мино овард. *Бадри Ҷочӣ*

**сафҳаи насрин** *киноя аз* рӯй, чеҳра.

Ба рӯи тоза чун гулчинаш афтод.
Шикан дар сафҳаи насринаш афтод. *Ҷомӣ*

**САФҶ||САФЧ** سفج||سفچ *ниг.* **сафча.**

Нуқли мо хӯшаи ангур бувад, соғар — сафҷ,
Булбулу сулсул—ромишгару бар даст асир.
*Абулмасали Бухороӣ*

**САХАТ** *а.* سخط *ниг.* **сухт.**

**САХО** *а.* سخا ҷавонмардӣ, ҳимматбаландӣ; каримӣ, кушодадастӣ.

Шиҳоб аст гоҳи дағову ситеза,
Саҳоб аст гоҳи сахову мавоҳиб. *Манучеҳрӣ*

Муҳити сахо асту кони ато,
Сипеҳри ҳаё асту баҳри вафо. *Садри Зиё*

**сахову родӣ** саховатмандӣ ва каримӣ.

Дасти худ чун дароз бинад мард,
Шавад андар сахову родӣ фард. *Саноӣ*

**САХОВАТ** *а.* سخاوت каримӣ, ҳимматбаландӣ, ҷавонмардӣ, кушодадастӣ.

Падари мо саховат мекунад ва мо бахилӣ кунем, аз мурувват дур бошад. *Авфӣ*

Ҳакимеро пурсиданд аз саховат ва шаҷоат, ки кадом беҳтар аст? Гуфт: Он касро, ки саховат аст, ба шаҷоат ҳоҷат нест. *Саъдӣ*

**САХОНАТ** *а.* ثخانت ғафсӣ, ситабрӣ.

Арзи девор, яъне сахонаташ шаш шибр аст. *Носири Хисрав*

Иртифои девор бист араш, сари девор ду араш сахонат дорад. *Носири Хисрав*

**САХОПЕША** سخاپیشه саховатманд, сахӣ, ҷавонмард, кушодадаст.

Зи меҳмон сахопеша пардохт ҷой,
Баровард дарҳои меҳмонсарой. *Шодӣ*

**САХОФАТ** *а.* سخافت сабукӣ, заъф; сабуксорӣ.

*Маро ба сахофати ақл нисбат кунанд. Авфӣ*

**САХР** *а.* صخر харсангҳои сахт.

Он ки ҷонро зи сахр бистонад,
Кай зи бими аду фуру монад. *Саноӣ*

**САХРА** *а.* صخره харсанг, кӯҳпора; санги калон.

Тоқҳо ва суқуф ҳама аз санги сахра бароварда. *Авфӣ*

Насиҳати ӯро дар дили шер ҳамон асар аст, ки зарби пои мӯрча бар сахра ва пӯлод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

На офтоб, на маҳ низ нур бахшидӣ,
Агар муқим будандӣ чу сахраи Санъо. *Шамси Табрезӣ*

**сахраи саммо** а) санги сахт.

Замзам фишонам аз мижа дар зери новадон,
Тӯфони хун зи сахраи саммо бароварам. *Хоқонӣ*

Дар он навоҳӣ қалъае буд, ки бар сахраи саммо бино ниҳода буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

б) номи санге дар Байтулмуқаддас (Иерусалим).

**САХТ** سخت **1.** маҳкам, устувор, шах; *муқобили* **нарм 1.**

Осмон дуру замин сахт аст, сахт,
Гар тараҳҳум мекунӣ, вақт аст, вақт.*

Ниҳоди сахти ту сӯҳон ба худ намегирад,
Вагарна пасту баланди замона яксон аст. *Соиб*

**2.** *маҷ.* сангдил, бераҳм, золим.

Абӯбакр беҳтарини мардум буд, аммо сахттарини мардум бар мардумон амир кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** душвор, мушкил.

Ҳар кор, ки сахттар будӣ, ӯро бифиристодӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зулм аз ин коргаҳ бибандад рахт,
Кор бар аҳли зулм гардад сахт. *Ҷомӣ*

**4.** шадид.

Амр-ул-Лайс берун омад ва ҳарб дарпайваст ва ҳарби сахт шуд ва лашкари вай ба ҳазимат шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Абулфайзхоҷа ... ба паҳлуи муфтӣ Саид Қамар муште сахт зад. *Садри Зиё*

**5.** устувор, бобуньёд, побарҷой, мустаҳкам.

Раийят чу беханду султон дарахт,
Дарахт, эй писар, бошад аз бех сахт. *Саъдӣ*

Шуд кушода дар миён банде ки буд,
Сахттар шуд майли пайванде ки буд. *Ҷомӣ*

**6.** *маҷ.* дурушт, дағал; бо дуруштӣ, дағалона.

Дилозурдаро сахт бошад сахун,
Чу хасмат бияфтод, сустӣ макун! *Саъдӣ*

**7.** хеле, бисьёр.

Аз ин таом, ки сохта буданд, бисозанд, ки сахт лазиз бувад. *Авфӣ*

Ҳама бисьёр хубу сахт фарбеҳ,
Ба хубию хушӣ аз якдигар беҳ. *Ҷомӣ*

Фарангӣ аз ин сухан сахт ҳайрон шуд. *Аҳмади Дониш*

**8.** *маҷ.* хасис, лаим; ◇ **сахт гирифтан** *бар касе* муомилаи дурушт ва ситамгарона намудан бар касе, фишор овардан.

Қасон бархӯранд аз ҷавонию бахт,
Ки бар зердастон нагиранд сахт. *Саъдӣ*

**сахт кардан** а) фушурдан, ҷафидан; ба тазьиқ дар ҷое мондан.

Ӯ ангушт ба зуфрин андар карда буд ва ангушти ӯ сахт карда. *«Таърихи Систон»*

б) бастан, маҳкам кардан (дарро).

Чун расулон ва ҳоҷиб ... андаррафтанд, дар сахт карданд. *«Таърихи Систон»*

**сар сахт кардан** *кинояи аз* устувор шудан, матин ва тоқатовар шудан.

Дило, сар сахт кун, кам кун малулӣ,
Малул асрорро маҳрам нагардад. *Шамси Табрезӣ*

**фона сахт кардан бар дари** *касе* касеро ба иҷрои коре танг кардан, аз касе иҷрои кореро ба исрор талаб намудан.

Шӯхи дуредгар накунад рост хонаро,
То рафта бар дараш накунам сахт фонаро. *Сайидо*

**сахт омадан** гарон омадан, таъсир кардан.

Вагар сахтат омад никӯҳиш зи ман,
Ба инсоф беҳи никӯҳиш бикан. *Саъдӣ*

**САХТАКАМОН** سخته‌کمان тирандози корозмуда.

Ҳар куҷо сахтакамоне буд ҷуст,
Тир меандохт ҳар сӯ, ганҷ ҷуст. *Румӣ*

**САХТАН** سختن **1.** вазн доштан.

Яке нарра гӯре бизад бар дарахт,
Ки дар чанги ӯ парри мурғе насахт. *Фирдавсӣ*

**2.** санҷидан, баркашидан.

Сариру саропардаву тоҷу тахт,
На чандон к-аз ӯ бар тавонанд сахт. *Низомӣ*

**САХТБОЗУ** سخت‌بازو тавоно, зӯр, боқувват, қавидаст.

Саъдӣ, чу сарварӣ натавон кард, лозим аст,
Бо сахтбозувон ба зарурат фурӯтанӣ. *Саъдӣ*

Чунон сахтбозу шуду тезчанг,
Ки бо ҷангҷӯён талаб кард ҷанг. *Саъдӣ*

**САХТГИР** سختگیر танггиранда, он кӣ корҳоро сахт ба тахти диққат ва назорат мегирад, дақиқ.

Ҳар кӣ дар кор сахтгир шавад,
Назми кораш халалпазир шавад. *Низомӣ*

**САХТГӮЙ** سخت گوی дурушттгӯй, сахтгап.

Ҷафо бурдӣ аз душмани сахтгӯй,
Зи чавгони сахтӣ бичастӣ чу гӯй. *Саъдӣ*

**САХТДИЛ** سخت‌دل сангдил, бераҳм.

Далере, сияҳномаи сахтдил,
Зи нопокӣ иблис аз вай хиҷил. *Саъдӣ*

**САХТИДИДА** سختی‌دیده он кӣ дар зиндагӣ азоб ва машаққатҳо кашидааст, корозмуда.

Ҳар куҷо сахтидидаи талхикашидаеро бинӣ, худро ба шараҳ дар корҳои махуф андозад ва аз тавобеи он напарҳезад. *Саъдӣ*

**САХТИЁН** سختیان пӯсти ошдодашуда, махсусан чарми мулоими буз, тимоҷ (сафьён).

Кафшгар ҳам он чи афзояд зи нон,
Мехарад чарму адиму сахтиён. *Румӣ*

**САХТИКАШ** سختی‌کش тобовар, тоқатовар; меҳнаткаш; *маҷ*. диловар, шуҷоатнок.

Биё, то бигардем, майдон хаш аст,
Бибинем, к-аз мо кӣ сахтикаш аст. *Низомӣ*

**САХТКАМОН** سخت‌کمان 1. паҳлавони тирандоз; 2. бераҳм, сангдил.

Бовар аз бахт надорам, ки ба сулҳ аз дари ман
Он бути сахтдили сахткамон боз омад. *Саъдӣ*

**САХТКАМОНӢ** سخت‌کمانی бераҳмӣ.

Ҳаргиз накунад бо зуафо сахткамонӣ,
Бо он ки бадандеш бувад, сахткамон аст. *Манучеҳрӣ*

**САХТКАШ** سخت‌کش Касе, ки зеҳи камонро сахт кашида тирро хеле дур меандозад.

Тане чанд бигзид айёрваш,
Қамондору сахтикашу сахткаш. *Низомӣ*

**САХТКӮШ** سخت‌کوش боғайрат, ҷаҳдкунанда, ҷаррор, кӯшанда; аз ҳад зиёд зӯрзананда.

Ба гуфтан касе гар шавад сахткӯш,
Нииюшандаро дарнаёяд ба гӯш. *Низомӣ*

Гуфт: Осон гир бар худ корҳо, к-аз рӯи табъ
Сахт мегардад ҷаҳон бар мардумони сахткӯш. *Ҳофиз*

Бар он тан, ки зад ханҷари сахткӯш,
Равон шуд сараш пойкӯбон зи дӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САХТПАНҶА** سخت‌پنجه мумсик, хасис, ҳарис.

Аз сахтпанҷа зар наситонад, магар авон,
Метин тавонад он ки ҷавоҳир зи кон кашад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**САХТПОЙ** سخت‌پای собитқадам.

Сикандар, ки менозад аз бахти тар,
Шуд аз сахтпоёни Чин сахттар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САХТРӮ(Й)** سخت‌رو(ی) истодагар, устувор; дурушт; *маҷ*. бешарм, густох.

Гуфт: Агар осон намояд ин ба ту,
Инчунин як сура гӯ, эй сахтрӯ! *Румӣ*

Чун бидуздам, чун ҳафизи махзан ӯст,
Чун набошам сахтрӯ, пушти ман ӯст. *Румӣ*

**САХТРӮӢ** سخت‌روئی истодагарӣ, устуворӣ; *маҷ*. дурунтӣ, бешармӣ.

Чу сандон касе сахтрӯӣ накард,
Ки хоиски таъдиб бар сар нахард. *Саъдӣ*

Нагардад рафъ аз эшон сахтрӯӣ,
Зи симу зар наёяд нармхӯӣ. *Бедил*

**САХТСАРӢ** سخت‌سری саркашӣ, гардантобӣ.

Он ки шуд аз сахтсарӣ достон,
Сар ниҳад андар қадами ростон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САХТЧАШМ** سخت‌چشم шӯх.

Ҷуст даъвигари мухолифгӯй,
Зираки сахтчашми ҳуҷҷатҷӯй. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САХТӢ** سختی 1. маҳкамӣ, шахӣ; *муқобили* **нармӣ** 1.

Ва нармӣ аз тарӣ бувад ва сахтӣ аз хушкӣ ва нармии табъӣ аз тарӣ ва дуруштии табъӣ аз хушкӣ.
*Ибни Сино*

2. дурунтӣ.

Бо сахтдилон шиори худ сахтӣ кун,
Бардор ба оҳан оҳани тофтаро! *Бедил*

3. душворӣ, азобу машаққатҳои зиндагӣ, аҳволи танги маишӣ.

Бубин он беҳамиятро, ки ҳаргиз
Нахоҳад дид рӯи некбахтӣ, —
Ки осонӣ гузинад хештанро,
Зану фарзанд бигзорад ба сахтӣ. *Саъдӣ*

Осебе аз сахтӣ ва қаҳтиву қиматӣ дар замони ӯ дар ин мулк роҳ намеёфт. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**сахтии авқот** душвории рӯзгор, машаққати ҳаёт.

Сахтии авқот бар табъам мулоим гаштааст,
Қори болин мекунад хиштам, ки дар зери сар аст.
*Мулҳам*

**сахтии маош** тангии аҳволи маишӣ; азоби рӯзгор, фақирӣ, тангдастӣ.

Агар мардуми шаҳр лаим бошанд, кас аз берун дар ин шаҳр дарнаравад барои сахтии маош.
*Аҳмади Дониш*

**ба сахтӣ дармондан** ночор мондан, ба аҳволи танг афтодан.

Чун ба сахтӣ дарбимонӣ, тан ба аҷз-андар мадеҳ,
Душманонро пӯст баркан, дӯстонро пӯстин. *Саъдӣ*

**САХТҶОН** سخت‌جان тоқатовар ба сахтиҳо, пурбардошт.

Шеваи мо сахтҷонон нест изҳори малол,
Лолаҳо бедоғ мерӯянд аз кӯҳсори мо. *Соиб*

**САХТҶОНӢ** سخت‌جانی тоқатоварӣ, пурбардоштӣ.

Тараддудпешаҳо маъдум гарданд,
Ба чандин сахтҷонӣ мум гарданд. *Бедил*

Ба хотири ту малол аст, ӯ ҳанӯз намурда,
Ба ҳайратам ман аз ин навъ сахтҷонии Савдо. *Савдо*

**САХТҶӮШ** سخت‌جوش бисьёр ҷӯшзананда; пуршӯру ҳаяҷон; ◇ **(ин) оташинхонаи сахтҷӯш** *кинояаз* дуньё, ҷаҳон.

Аз ин оташинхонаи сахтҷӯш
Касе ҷон барад, к-ӯ бувад сахткӯш. *Низомӣ*

**САХУН** سخن *ниг*. сухан.

**САХУТ** *а*. سخوط ғазабкардашуда, он кӣ ба ғазаб гирифтор шудааст; *кинояаз* шайтон.

Ҳамчунон к-асҳоби филу қавми Лут
Кардашон марҷум чун худ он сахут. *Румӣ*

**САХӢ** *а.* سخی саховатманд, босаховат, ҷавонмард, кушодадаст.

Усмон марди сахӣ буд ва моли худ аксар ба мардум додӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**САЪБ** *а.* صعب **1.** душвор, мушкил; сахт; *муқобили* **саҳл 1.**

Аз ғадри фалак табъи хасон саъбтар аст,
В-аз ҳар ду фироқи ғамрасон саъбтар аст,
Саъб аст фироқи ёри дилбар, лекин
Муҳтоҷ шудан ба нокасон саъбтар аст. *Хоқонӣ*

Чун ин гиреҳ кушоям в-ин роз во намоям,
Дардею саъб дарде, корею сахт коре. *Ҳофиз*

Ранҷурии ӯ саъбтар шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** сахт, зӯр, шадид; мудҳиш.

Шунидам, ки маликро дар он муддат душмане саъб рӯй намуд. *Саъдӣ*

Ҳарбе саъб иттифоқ афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** бисьёр, хеле.

Ва он ҳарб сахт маъруф аст ва он воқеа саъб машҳур. *Низомии Арӯзӣ*

Бар сар ниҳода афсару дар қаҳр монда пой,
Дидам, ки сахт нармдилу саъб содай. *Заҳири Форьёбӣ*

**САЪВА** *а.* صعوه парандаи хурди синасурх ба калонии гунҷишк.

Ҷумла сайди ин ҷаҳонем, эй писар,
Мо чу саъва, марг бар сони заған. *Рӯдакӣ*

Яке қатра будам, чу борон шудам,
*Яке саъва будам, чу Анқо шудам. «Равзат-ус-сафо»*

**САЪД** *а.* سعد **1.** саодат, некбахтӣ, масъудӣ.

Шоҳи некӣ саъдат орад бор,
Гул начинад касе, ки корад хор. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**саъди абад** саодатмандии доимӣ, фирӯзии доимӣ.

Ҳайбати ӯ чангули шерон дарад,
Давлати ӯ саъди абад парварад. *Манучеҳрӣ*

**2.** бахосият, бахтовар; таъсири неки ситораҳо, ки гӯё боиси хушбахтӣ мешавад (аз рӯи ақидаҳои хурофии ситорашиносони қадим); *муқобили* **наҳс 1**.

Нишаст он ҷо даме бар курсии зар
Ба чархи саъд чун хуршеди ховар. *Ҳозиқ*

Агар кавкаби бахтам саъд будӣ, ҳар оина бо ту дучор нагардидаме. *Савдо*

Ва ба сабаби мувоҷаҳати саъд давом дар роҳат бошад. *Аҳмади Дониш*

**саъду наҳс** муборак ва шум, саодатмандӣ ва пакбат, хушбахтӣ ва бадбахтӣ (аз таъсири ситораҳо); неку бад.

Модом ки дар ин олам бошад, дар таҳти тасаррufи табоеъ ва аҷроми фалак ва кавокиби саъду наҳс бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Бигир турраи маҳталъатею қисса махон,
Ки саъду наҳс зи таъсири Зӯҳраву Зуҳал аст. *Ҳофиз*

◇ **саъди акбар** *киноя аз* сайёраи Муштарӣ, ки ситораи саъд ҳисоб мешуд.

*Сарафрозаш ки дида саъди акбар,*
Зи хиҷлат монда аз сар тоҷу афсар. *Бадрӣ*

**саъди асғар** *киноя аз* сайёраи Зӯҳра; **Саъди Ахбия** манзили бисту панҷум аз манзилҳои Моҳ.

Гарде бар обе бехта, зар аз турунҷ ангехта,
Хӯша зи ток овехта, монанди Саъди Ахбия.
*Манучеҳрӣ*

**Саъди Зобеҳ** *нуҷ.* номи яке аз манозили Қамар иборат аз ду ситора.

*Истода Саъди Зобеҳу Миррих зердаст,*
Ҳалқи Ҳамал бурида бар он теғи аҳмараш. *Хоқонӣ*

**саъди сауд** (*инчунин* **саъдуссауд**) а) *нуҷ. киноя аз* сайёраи Муштарӣ, ки онро саъди акбар ҳам мегӯянд.

З-он фалак(е), к-ӯ Баноти Наъш ҳамезад,
Саъди саудаш Симок найза даровард. *Хоқонӣ*

б) *нуҷ.* манзили бисту чорӯм аз манзилҳои Моҳ.

**САЪДАЙН||САЪДОН** *а.* سعدین||سعدان *шакли дугонаи* **саъд** *нуҷ. киноя аз* ду сайёра — Муштарӣ ва Зӯҳра, ки онҳоро саодатовар ҳисоб мекарданд.

Осмон дар даври ҳафтӯм баъди соли шаш ҳазор
Зода хуршеде, ки тахташ тоҷи саъдон омада. *Хоқонӣ*

Сонии хуршед ба рӯи замин,
Солиси саъдайн зи чархи барин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САЪДУССАУД** *а.* سعدالسعود *ниг.* **саъд (саъди сауд).**

Дарроҷаи ҳисораш зотулбуруҷи аъзам,
Дебоҷаи диёраш саъдуссауди азҳар. (а) *Хоқонӣ*

**САЪӢ** *а.* سعی **1.** кӯшиш, ҷидду ҷаҳд.

Бе азми дурусту саъи комил
Қасро нашавад мурод ҳосил. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Дар роҳи талаб, Мушфиқӣ, аз пой фитодам,
Саъи мани маҳруму талабгории ман бин. *Мушфиқӣ*

**саъи балиғ** ҷаҳди комил, кӯшиши бисьёр.

Бо мо мувофақат карда дар дафъи душманони мо саъи балиғ намой. *«Равзат-ус-сафо»*

**саъй кардан** (*ё* **бурдан**) кӯшидан, ҷидду ҷаҳд ва ҳаракат кардан.

Дар куштани ӯ саъи бефоида бурданд. *Саъдӣ*
Дар ҳалоки ту саъй кунанд бароҳ дираме чанд, ки ба даст оварданд. *Аҳмади Дониш*

**2.** давидан, шитоб кардан; *д.* давидани ҳоҷиён миёни кӯҳи Марва ва Сафо дар Макка ки аз лавозими маросими ҳаҷ аст.

Он ҳазрат ва ёронаш... аз он кӯҳ фуруд омаданд, бар он кӯҳ бигиравиданд ва саъй фармуданд миёни Сафо ва Марва. *«Таърихи Табарӣ»*

◇ **саъи беҳуда попӯш медарад** *зарб.* зӯри беҳуда миён мешиканад.

Ба иқтизои замон кори хештан бигзор,
Ки «саъи беҳуда попӯш медарад», масал аст. *Салим*

**САЪЛАБ** *а.* ثعلب рӯбоҳ.

Дар корзори ҳавсала камтар зи саълабӣ,
Дар гирудори валвала афзунтар аз асад. *Шоҳин*

**САЪЛУК** *а.* صعلوک фақир, камбағал; дарвеш.

**САЪТАР** *а.* صعتر||سعتر гиёҳи давоӣ, овис.

Фориғ аст он кас, ки кути ӯ зи нону саътар аст.
*Ҷомӣ*

**САЪТАРИМАНЗАР** سعتری‌منظر зебо, хушрӯй.

...Ки ҳаст ин арӯсе ба мӯҳри худой,
Париҷеҳраи саътариманзаре. *Манучеҳрӣ*

**САЪҚА** *а.* صعقه барқ задан; оташ.

Гар ҷаҳон фитна гирад аз чапу рост,
Оташи саъқа пешу пас бошад. *Саъдӣ*

Наёрад рӯзи кин ҷустан наҷот аз саъқаи кинаш
Мухолиф бар ҳар андом арчи яшми Қошғар бандад.
*Ломеӣ*

**САЯЛОН** *а.* سیلان чараён, равоншавии чизҳои моеъ.

Равған аз маҳалли худ саялон намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**САЯРОН** *а.* سیران *ниг.* **сайрон.**

**САҒИР** *а.* صغیر хурд, кӯчик, майда; норасида.

Зи таъхири палав бо баррабирьён монд кор охир,
Аз ин тифли сағир охир чӣ хоҳад шуд ғизои ман. *Савдо*

**сағиру кабир** хурду калон; ҳама, ҳамагон.

Сағиру кабири ин диёр ба теғи обдор кушта гардиданд. *«Фатҳнома»*

Ба ҳусну малоҳат адимунназир,
Шуда маҳви рӯяш сағиру кабир. *Садри Зиё*

**САҒИРУССИН(Н)** *а.* صغیرالسن хурдсол.

Тифли сағируссинни Низомшоҳ бар тахти Дакан чулус намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**САҒО** *а.* صغا **1.** шунидан, гӯш кардан; **2.** майлу рағбат кардан ба чизе.

Сабаби қатли ӯ он ки Мустаин бо вай ҷиҳати куштани Мутаваккил сағое надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САҒР** I *а.* ثغر дандон(ҳо)и пеш.

Ба оби зар натавонад кашид чун ту алиф,
Ба сими ҳал нанависад мисоли сағри ту сан. *Саъдӣ*

Бо кадомин рӯй меой ба ман,
Инчунин сағре надорад каргадан. *Румӣ*

**САҒР** II *а.* ثغر **1.** тангно, гузаргоҳи танг.

Сарв чун меҳргиё зери замин ҳисн гирифт,
Дари ҳиснаш ба саворони сағ(а)р бикшоед. *Хоқонӣ*

Дар ин асно хабар расид, ки Қайсари махзул ба малози Ҷурд, ки сағре азим буд, бо сад ҳазор савори ҷаррор муҷтамеъанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** марз, сарҳад, ҳудуд; замини сарҳаддӣ.

Як кас аз лашкариён, ки номзади фалон сағр аст, бе иҷозат ин ҷо омадааст. *Авфӣ*

Ба таъҷил сӯи Хуросон бояд рафт, то дар он сағри бузург халале наяфтад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**САҒРОҚ** *т.* سغراق кӯзаи ҷумакдори сафол ё чинӣ, умуман кӯзаи шароб.

Шароби саҳбои сағроқи ҷалол,
Толиби олои атбоқи камол. *Шоҳидӣ*

**САҒРӢ** سغری **1.** кафали асп, хар ва ғ.; **2.** пӯсти кафали асп, хар ва ғ., ки ош додашудааст ва барои пойафзор ба кор меравад; **3.** *маҷ.* сахтрӯй, бешармӣ.

Ин чӣ сағриву чӣ рӯй асту чӣ кор,
Ки ба рӯзе андар ой чанд бор. *Румӣ*

**САҚАЛОН||САҚАЛАЙН** *а.* ثقلان||ثقلین *д.* инс ва ҷин; оламӣ инсон ва олами ҷин.

Пояи минбари ӯ бӯсаму бар сар гирам,
Ки дар ин ноҳия сақалон ба Хуросон ёбам. *Хоқонӣ*

**САҚАМ** *а.* سقم беморӣ, касалӣ; нотобӣ; нодурустӣ.

Ҳам зи рангу ҳам зи набзу ҳам зи дам
Бӯ баранд аз ту ба сад гуна сақам. *Румӣ*

На фитна монду тааддӣ, на зулм монду ҷафо,
На сақам монду такаббур, на ҷавр монду ситам. *Бадри Чочӣ*

**САҚАНҚУР** *ю.* سقنقور ҷонвари сусмормонанди обӣ ва хушкӣ.

Чунон ба ёди ту дар хок метапам, гӯӣ
Ки дар муҳити амал моҳии сақанқурам. *Шоҳин*

**САҚАР** *а.* سقر дӯзах, ҷаҳаннам.

Самуми қаҳри ту бар лолазор агар гузарад,
Шавад ниҳебтар аз оташи сақар лола. *Восифӣ*

Оре, сафар агарчи қитъае аз сақар аст, гоҳе инчунин ёвариҳо дорад. *Аҳмади Дониш*

**САҚАТ** *а.* سقط **1.** вайрон, беҳуда, бефоида; ноқис, паст.

Машав чун меваҳои норасида,
Сақат ҳаргиз набошад чун гузида. *Носири Хисрав*

**сақат шудан (ё гаштан)** а) ноқис шудан, камэътибор шудан.

Мӯй кушода, карда хай то ба чаман даромадӣ,
Шуд рухи гул чу заъфарон, мушку гулоб шуд сақат. *Ҳофиз*

б) афтодан, ғалтида мондан; мурдан (оид ба асп, хар ва ғ., таҳқиран оид ба инсон).

Зи неруи ҳар ду дар он гирудор
Сақат гашт сад асп дар корзор. *Фирдавсӣ*

Чанд ҷое чандон чаҳорпой сақат шуда буд ва гандида, ки аз уфунат гузар мутааззир буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ин мисол овард Фиръавн аз ғалат,
То ки андар оби дарьё шуд сақат. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* носазо, дашном, ҳақорат; **сақат гуфтан** ҳақорат додан, дашном кардан.

Ҳама шаб бар ин ғусса то бомдод
Сақат гуфту нафрину дашном дод. *Саъдӣ*

Гуфтиву рафтӣ аз барам он чӣ ба ман хушам, вале
Беш аз ин марав ғалат, беш аз ин магӯ сақат! *Шоҳин*

**САҚАТҲИММАТ** سقط همت пастҳиммат, беҳиммат.

Ва сақатҳиммат он кас бувад, ки қувватҳои ботини вай мурда бувад. *Ибни Сино*

**САҚИЛ** I *а.* ثقیل **1.** вазнин, гарон; *муқобили* **хафиф** 1.

Насанҷида боре ба он сон сақил,
Ки аз сиқли он бишканад пушти пил. *Ҷомӣ*

Сурудгӯён булбул ба ҷоми бода шитофт,
Гаҳе хафиф гирифту гаҳе сақил кашид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** номи писари яке аз подшоҳони Рум.

Абар майсара пури қайсар Сақил,
Абар маймана Қайсару кӯсу пил. *Фирдавсӣ*

**ҷарри сақил** а) асбоби боло бардоштани борҳои вазнин; б) *маҷ.* ранҷу азоб, сахтӣ, душворӣ.

Маликроҷа... ба ҳазор ҳила ва ҷарри сақил худро дар миёни хосахайли султон Фирӯзшоҳи Борик гунҷонид. *«Таърихи Фаришта»*

**САҚИЛ** II *а.* صقیل сайқал додашуда, ҷилоёфта, ҷилонок.

Зи Парвин гӯшро иқди гуҳар баст,
Гирифт аз маҳ сақил оина дар даст. *Ҷомӣ*

**САҚИМ** *а.* سقیم **1.** бемор, касал, мариз, ранҷур; оҷиз, дармонда.

Ҳоли худ пеши кӣ гӯям мани мискину ғариб,
Чораи ин зи кӣ ҷӯям мани маҳҷуру сақим. *Заҳири Форьёбӣ*

Бурҳонулмулкро чун ҷисм сақим буд, нафасгир шуда натавонист, гурехт. «*Таърихи Фаришта*»

**2.** нодуруст, хато.

Лоҷарам узре сақим бар забон оварда, фиристодагонро иҷозати мурочаат дод. «*Равзат-ус-сафо*»

Хабари сиҳҳати бемори ту овард насим,
Гарчи бовар накунад ақл хабарҳои сақим.
*Салмони Соваҷӣ*

**САҚИРЛОТ** *ю.- а.* سقرلاط‖سقرلات матои нафисе, ки бештар ба ранги сурх ё кабуд будааст; як навъ матои зардӯзӣ, ки дар қадим онро дар Бағдод мебофтаанд.

Қошғариён суф ва сақирлот ва соири нафоис назди Муҳаммадшоҳ фиристода нисбати хешӣ қарор доданд. «*Таърихи Фаришта*»

**САҚЛОБ‖САҚЛАБ** *а.* صقلب‖سقلب‖صقلاب‖سقلاب **1.** нажоди славянҳо; **2.** мамлакатҳои славяннишин.

Зи Тӯронзамин то ба Сақлобу Рум
Надиданд як марзи ободбум. *Фирдавсӣ*

**САҚЛОБӢ‖САҚЛАБӢ** صقلبی‖سقلبی‖صقلابی‖سقلابی мансуб ба Сақлоб, славянӣ.

Мардумонаш сафедпӯсту сурхмӯй бошанд ва бештар гурбачашм бошанд ҳамчун сақлобиён.
*Носири Хисрав*

Бонуи сурхмӯи сақлобӣ, —
Он ба ранг оташе, ба дил обе. *Низомӣ*

**САҚЛОТ** سقلات *шакли кӯтоҳшудаи* **сақирлот.**

Зи бас шақоиқ гӯӣ хазонадори фалак,
Ба гирди домани кӯҳсор мекашад сақлот. *Анварӣ*

**САҚЛОТУН** *ю. - а.* سقلاطون **1.** *ниг.* **сақирлот.**

Гӯӣ, аламе аз сақлотуни сапед аст,
Аз боди ҷаҳанда мутаҳаррик шуда нахмор.
*Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* кабудранг.

Чу аз ҳадиқаи минои чархи сақлотун
Ниҳуфта гашт аломоти чатри оинагун. *Ватвот*

**САҚМУНИЁ** *ю.* سقمونیا шираи решаи гиёҳест, ки дар кӯҳҳо ва заминҳои санглох мерӯяд, барои муолиҷаи баъзе бемориҳои меъда ҳамчун дафъи кичча ва ғ. ба кор меравад ва талхмаза буда, исҳоли сафро меорад, скамония; *муқ.* **маҳмуда 2.**

Ва чунон ки гӯянд, сақмуниё хунукӣ оварад.
*Ибни Сино*

Магӯ шаҳд ширин, шакар фоиқ аст
Касеро, ки сақмуниё лоиқ аст. *Саъдӣ*

**САҚО** *а.* سقا *ниг.* **саққо.**

**САҚОЛАТ** *а.* ثقالت вазнинӣ, гаронӣ.

Бад-ин сақолат [ки] дар ҷисми таркибии мост, аз як фарсанг зиёда қодир бар машӣ набошем.
*Аҳмади Дониш*

**САҚОЛИБА** *а.* صقالبه *ҷ.* **сақлобӣ‖сақлабӣ.**

Маҷмӯъи туркону сақолибаву хазар ... аз насли Ёфасанд. «*Равзат-ус-сафо*»

**САҚОМ** *а.* سقام беморӣ, касалӣ; ранҷурӣ.

Ин табибони бадан донишваранд,
Бар сақоми ту зи ту воқифтаранд. *Румӣ*

**САҚОМАТ** *а.* سقامت беморӣ; бемор шудан.

Ё ба хона як табибе мушфиқе,
Ки кушодӣ аз сақомат муғлақе ... *Румӣ*

**САҚР** *а.* صقر боз, шоҳин.

Гар ҳаме тарсонадат ҳар дам зи фақр,
Ҳамчу кабкаш сайд кун, эй нарра сақр! *Румӣ*

**САҚУТАР** سقوطر номи ҷазирае дар уқьёнуси Ҳинд (Сокотра).

То ба талхӣ набувад шаҳди шаҳӣ ҳамчу шаранг,
То ба хушӣ набувад сабри Сақутар чу шакар.
*Фаррухӣ*

**САҚУТАРӢ** سقوطری **1.** мансуб ба Сақутар; **2.** *тиб.* навъе аз доруи исҳол, сабри сақутарӣ.

Рӯи беҳӣ куҷо бувад марди заҳирро, ки худ
Вақти суқути қувваташ сабр хӯрад сақутарӣ.
*Хоқонӣ*

**САҚФ** *а.* سقف шифти хона, шифти қаср ва ғ.

Ду гунҷишк дар сақфи хона ошьёна сохта буданд. «*Нигори дониш*»

Қомати хамшуда бар қатъи ҳаёт аст далел,
Сақфи кошона агар бишканад, устун резад. *Шоҳин*

◇ **сақфи марфӯъ сақфи баланд;** *киноя аз* осмон.

Бад-ӯ байти маъмур маъмур гашт,
В-аз ӯ сақфи марфӯъ пурнур гашт. *Хоҷу*

**сақфи сабз** (*ё* **нилгун**) *киноя аз* осмон.

Ҳарифи дӯзахошомони мастем,
Ки бишкофанд сақфи нилгунро. *Шамси Табрезӣ*

Пеш аз ин, к-ин сақфи сабзу тоқи мино баркашанд,
Манзари чашми маро абрӯи ҷонон тоқ буд.
*Ҳофиз*

**САҚӢ** *а.* سقی обьёрӣ, обдиҳӣ.

Ҳар сол ки бор об аз чашма берун омада дарахтро сақӣ мекунад. «*Равзат-ус-сафо*»

**САҚҚО‖САҚО** *а.* سقا обкаш, машкоб, обдиҳанда, касе, ки обро бо машк мекашад, обпош.

Оби шаҳр ҳама саққоён оваранд аз Нил.
*Носири Хисрав*

Чунон гаштанд саққоёни фаррош,
Ба сони абри найсонӣ гуҳарпош. *Ҳозиқ*

**САҚҚОЛ** *а.* صقال сайқалӣ, сайқалкунанда, ҳунарманде, ки кораш сайқал додани чизҳост.

Аз ҳеҷ санг оина натавон кард, агарчи саққолони бисьёр муҷтамеъ гарданд. «*Кашф-ул-маҳҷуб*»

**САҚҚОӢ** سقائی машкобӣ, обкашӣ, кору амали саққо.

Сабӯи об биҳарид ва саққоӣ пеш гирифт. *Авфӣ*

Он сол ӯ ба Кӯфа бимонд, аз ҷиҳати он ки дигар харҷе надошт, ба кори саққоӣ машғул шуд.
«*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

**САҲАР I** *а.* سحر сапедадам, субҳидам, бомдод; ◇ **мурғи саҳар** булбул.

**САҲАР II** *а.* سهر бехобӣ, бедорӣ; касалии бехобӣ.

Аз паи дидан фитна зи ғубори сипаҳаш.
Доруи хоб ба дафъи саҳар омехтаанд. *Хоқонӣ*

Ҳадди нисьён чунин намуд устод,
Саҳар аз инқитои хоб ниҳод. *Саной*

**САҲАРА** *а.* سحره *ҷ.* **соҳир I.**

Маъмун гуфт: Саҳара бар амсоли ин амр қудрат надоранд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Нақй аз ... фусаҳои саҳара аст. (1) *«Хизонаи омира»*

**САҲАРГАРД** سحرگرد он кй пагоҳй гардиш мекунад.

Оҳам ба гулшане, ки саҳаргард мешавад,
Барги шугуфта барги гули зард мешавад. *Шавкат*

**САҲАРГАҲ** سحرگه *ниг.* **саҳаргоҳ.**

**САҲАРГАҲОН** سحرگهان *ниг.* **саҳаргоҳон.**

**САҲАРГАҲЙ** سحرگهی *ниг.* **саҳаргоҳй.**

**САҲАРГОҲ||САҲАРГАҲ** سحرگاه||سحرگه ҳангоми субҳидам, бомдод.

Дар саҳаргоҳ ҳама дар хоб бошанд. *Аҳмади Дониш*

**САҲАРГОҲОН||САҲАРГАҲОН** سحرگاهان||سحرگهان дар ҳангоми саҳар, бомдодон.

Шӯридае, ки дар он сафар ҳамроҳи мо буд, саҳаргоҳон наъра бизад ва роҳи биёбон гирифт. *Саъдй*

Зи ҷаври кавкаби толеъ саҳаргаҳон чашмам
Чунон гирист, ки Ноҳид диду Моҳ донист. *Ҳофиз*

**ба саҳаргоҳон** ҳангоми саҳар, бомдодон.

Деҳқон ба саҳаргоҳон, к-аз хона биёяд,
На ҳеҷ биёромаду на ҳеҷ бипояд. *Манучеҳрй*

**САҲАРГОҲЙ||САҲАРГАҲЙ** سحرگاهی||سحرگهی **1.** мансуб ба саҳаргоҳ||саҳаргаҳ.

Шамъи саҳаргаҳй агар лоф зи орази ту зад,
Хасми забондароз шуд, ханҷари обдор ку? *Ҳофиз*

**2.** саҳаргоҳон, вакти бомдод.

Нолаҳои дил саҳаргоҳй ки ғайри дуди оҳ,
Нест мумкин сайқали оинаи мақсуди мо. *Махфй*

**САҲАРХЕЗ** سحرخیز он кй барвақт аз хоб мехезад.

Ба худо, ки ҷуръае деҳ ту ба Ҳофизи саҳархез,
Ки дуои субҳгоҳй асаре кунад шуморо. *Ҳофиз*

◇ **мурғи саҳархез** булбул.

**САҲАРХОН** سحرخوان дар вақти саҳар хонишкунанда; ◇ **мурғи саҳархон** булбул; қумрй; хурӯс.

Ҳар субҳ хитобе кунадам мурғи саҳархон,
Чун оташи ваҷдаш ҳама дар болу пар афтад. *Бадри Чочй*

**САҲАРЙ** سحری **1.** мансуб ба саҳар.

То кард бино чашми ту бедодгариро,
Оташ ба дил афтод насими саҳариро. *Махфй*

**2.** саҳаргоҳон, ҳангоми саҳар, бомдодон.

Дӯш рафтам саҳарй сӯи гулистон, Имло,
Нест мурғе, ки ба ёди қади болои ту нест. *Имло*

**САҲБО** *а.* صهبا **1.** *муаннаси* **асҳаб; 2.** шароби ангурии моил ба сурхй, маи сурхтоб.

Бад-ӯ гӯям: Ба ҷони ту, ки бе ту, эй ҳаёти ҷон,
На шодам мекунад ишрат, на мастам мекунад саҳбо. *Шамси Табрезй*

Соқиё, хез, ки омад ба тамошо гули сурх,
Боғ шуд базму қадаҳ лолаву саҳбо гули сурх. *Мушфиқй*

**саҳбо кашидан** май хӯрдан.

Дил аст ин ки аз ашк саҳбо кашид,
Дил аст ин ки аз нола боло кашид. *Бедил*

**3.** *маҷ.* пиёлаи шароб.

Амиро, хисраво, шоҳо, ҳамоно аҳд кардастй,
Ки ганҷеро барафшонй ҷу бар каф-бар ниҳй саҳбо. *Фаррухй*

Ҳазор обиду зоҳид ҳамешавад майнӯш
Ба маҳфиле, ки ту гирй ба даст саҳборо. *Туғрал*

**САҲВ I** *а.* سهو хато, иштибоҳ.

Ҳеҷ шакку саҳв дар он нест. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ту амири мурғонй ва ман аз хироҷгузорони ту ва аз монанди мо ҳамвора саҳве бармезанад. *«Нигори дониш»*

**САҲВ II** *а.* صحو хушьёршавй; хушьёрй, бартараф шудани мастй.

Ҷумлаи заррот дар вай маҳв шуд,
Олам аз вай маст гашту саҳв шуд. *Румй*

Хоб чандон ки маҳв мегардад,
Мижа оғӯши саҳв мегардад. *Бедил*

**САҲВА** *а.* صهوه пушти асп, ҷои нишасти савора дар пушти асп.

То ба зини зари хуршед музайян бошад
Саҳваи чармаи бадроми зарандудаинон. *Бадри Чочй*

**САҲВУЛҚАЛАМ** *а.* سهوالقلم хато дар навишт.

Чй лутф аст ин ки фармудй, магар сабқуллисон будат,
Чй ҳарф аст ин ки овардй, магар саҳвулқалам кардй. *Саъдй*

**САҲЕҲ** *а.* صحیح **1.** дуруст, рост.

Хабари васл, к-аз ту дод расул,
Хуш ҳадис аст, гарчи нест саҳеҳ. *Ҷомй*

Дар қатли мо ба наргиси худ маслаҳат мабин,
К-андешаи саҳеҳ набошад сақимро. *Соиб*

**2.** тандуруст, солим.

Одам назар кард, аҳволи эшонро мутафовит дид: ғаниву фақир ва қавиву заиф ва саҳеҳу сақим ва шаҷеу карим. *«Хористон»*

Ин миқдор нафақа бо эшон басанда бошад, аммо он ки саҳеҳу солим ва аз дасту забонаш нафъе оидшаванда аст, ӯро ҳеҷ дар байтулмол ҳаққе нест. *Аҳмади Дониш*

Ҳавои он саҳеҳ аст ва насими он шифои алил. *Авфй*

**САҲЕҲУЛАЪЗО** *а.* صحيح الاعضا солимбадан, тандуруст.

Чун зоҳид духтарро бидид, ҳайрон монд, ки он духтар чун товуси маст дар болои тахт саҳеҳулаъзо нишаста буд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**САҲЕҲУННАФС** *а.* صحيح النفس солим, тандуруст.

Беморй аз вай зоил шуд ва саҳеҳуннафс бархост. *Ҷомй*

**САҲЕҲУТТАБЪ** *а.* صحيح الطبع солимтабъ, дурусттабъ, соҳиби табъи мавзун.

Аммо шоир бояд, ки салимулфитра, азимулфикра, саҳеҳуттабъ, ҷайидурравия, дақиқуннназар бошад. *Низомии Арӯзӣ*

**САҲИБОЛО** سهی‌بالا ростқомат; мавзунқомат, хушқомат; *маҷ.* маъшуқа.

Ҷӯйҳо бастаам аз дида ба домон, ки магар
Дар канорам бинишонанд саҳиболое. *Ҳофиз*

**сарви саҳиболо** а) сарви баланд; б) *киноя аз* ёри мавзунқомат.

Мешукуфтам зи тараб з-он ки чу гул бар лаби ҷӯй
Бар сарам сояи он сарви саҳиболо буд. *Ҳофиз*

**САҲИЛ** *а.* صهیل **1.** *шеҳан асп, овози асп.*

Саҳили заминсунбаи тозиён
Ба моҳӣ расонда заминро миён. *Низомӣ*

Аз саҳили аспон ва наъраи саворон фалак пунба дар гӯш кард. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** бонг, наъра.

Даромад сипоҳу баромад ба моҳ
Саҳили саворону гарди сипоҳ. *Хоҷу*

**САҲИМ** *а.* سهیم ҳиссанок, шарик, саҳмдор.

Ӯро дар мулки худ шарик ва саҳим гардонид. «*Равзат-ус-сафо*»

Ҳам дар ҷаҳон зи ҷадду падар ҳаст ёдгор,
Ҳам дар салоҳи мулк саҳими бародар аст. *Муиззӣ*

**САҲИФА** *а.* صحیفه сафҳа, як рӯи варақ, як рӯи варақи навишта.

Абьёт аз сафина чу симоб шуд равон,
Таҳрир аз саҳифа чу хуноб шуд равон. *Сайидо*

◇ **саҳифаи гул** варақи гул, гулбарг.

Булбуле дид нолон, ки рӯй дар саҳифаи гул мемолид. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**саҳифаи дил** *киноя аз* сина; дил.

Нанавиштаст бар саҳифаи дил
Сархате ҷуз тапидани бисмил. *Бедил*

**саҳифаи масқул** *киноя аз* равшании рӯз.

Субҳ омаду саҳифаи масқул баркашид,
В-аз осмон шамомаи кофур бардамид. *Шамси Табрезӣ*

**саҳифаи мино** *киноя аз* осмон.

Бар ин саҳифаи мино зи хомаи хуршед
Нигошта сухане хуш ба оби зар дидам. «*Таърихи Фаришта*»

**САҲИҚАД** سهی‌قد рост, мавзунқомат, хушқомат.

Ҳазор шукр кунам давлати муайядро,
Ки дод боз ба ман дилбари саҳиқадро. *Муиззӣ*

**САҲИҚОМАТ** سهی‌قامت *ниг.* **саҳиболо.**

Дар ин чаман чу дарояд хазон ба яғмой,
Раҳаш ба сарви саҳиқомати баланд мабод. *Ҳофиз*

**САҲЛ** I *а.* سهل **1.** осон; *муқобили* **саъб 1.**

Ва чун роҳи эшон наздик ва саҳл аст, ҳар сол се бор биёянд. *Носири Хисрав*

Ошиқонро на гулу боғу баҳор аст ғараз,
Ҳама саҳл аст, ҳамин сӯҳбати ёр аст ғараз. *Ҳилолӣ*

**саҳл шудан** осон шудан.

Ба нармӣ шавад саҳл кори дурушт,
Тавон шӯълаи оташ аз об кушт. *Шодӣ*

**2.** муҳаққар, ночиз.

Ҷони ман саҳл аст, ҷони ҷонам ӯст,
Дардманду хастаам, дармонам ӯст. *Румӣ*

Қадди хамидаи мо саҳлат намояд, аммо
Бар чашми душманон тир аз он камон тавон зад. *Ҳофиз*

**3.** кам, андак; ҷузъӣ; ғайри муҳим.

Ва он ки ба саҳл қаноат накунад, кулфат ва ташвиш бештар барад. *Аҳмади Дониш*

Пас касе, ки сухани рости саҳлро ба подшоҳ аз тарс арз натавонад кард, чӣ гуна ӯ мутасаддии амри вазорат мешавад? *Аҳмади Дониш*

**4.** имконпазир, мумкин, раво.

Қозӣ гуфт: Ҳамеша мо дар сояи иноятн халифаем, агар лаҳзае дар офтоб равем, саҳл бошад. *Аҳмади Дониш*

◇ **саҳли мумтанеъ** *адш.* сухани мансур ва манзуми осонфаҳми баландмазмун, ки дар зоҳир гуфтани амсоли он осон намояд ҳам, вале хеле мушкил аст.

Ва агар шоир бошӣ, ҷаҳд кун, то суханат саҳли мумтанеъ бошад ва бипарҳез аз сухани ғомиз. «*Кобуснома*»

[Шеъри Камоли Хуҷандӣ] дар эроди амсол ва ахбор, баҳрҳои сабук бо қофияҳо ва радифи ғариб саҳли мумтанеъ намост. *Ҷомӣ*

**саҳл гирифтан** сабук донистан, аҳамият надодан, муҳим нашуморидан.

Чу кам хӯрдан табиат шуд касеро,
Чу сахтӣ пешаш ояд, саҳл гирад. *Саъдӣ*

**саҳл дидан** осон шумурдан, аҳамият надодан, кам дидан.

Гарчи бесомон намояд кори мо, саҳлаш мабин,
К-андар ин кишвар гадоӣ рашки султонӣ бувад. *Ҳофиз*

**САҲЛ** II *а.* سهل замини ҳамвор; **саҳлу ҷабал** замини ҳамвор ва кӯҳҳо; пасту баланд.

Ҳашами номаҳсураш ба атрофи саҳлу ҷабал... муҳит гашт. «*Равзат-ус-сафо*»

Мар-варо рӯ дар сафо буд аз азал,
Саъи ӯ машкур дар саҳлу ҷабал. *Ҷомӣ*

**САҲЛГИР** سهلگیر бепарво, мусоҳилакор, хунсард, осонгир.

Бештар асрори подшоҳ аз мардумони ҳаззол ва саҳлгир берун равад. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**САҲЛГӮЙ** سهلگوی мулоимсухан, нармгуфтор.

Бо мардуми саҳлгӯй душвор магӯй,
Бо он ки дари сулҳ занад, ҷанг маҷӯй. *Саъдӣ*

**САҲЛӢ** I سهلی **1.** осонӣ; **2.** мулоимӣ, мулоимрафторӣ; хушмуомилагӣ.

Чу пархош бинӣ, таҳаммул биёр,
Ки саҳлӣ бибандад дари корзор. *Саъдӣ*

**ба саҳлӣ** а) ба осонӣ, осон; б) ба мулоимӣ, ба мулоимат.

Саҳл гираш, то ба саҳлӣ вораҳӣ,
Ҳам раҳӣ аз роҳу ҳам ёбӣ савоб. *Шамси Табрезӣ*

**САҲЛӢ** II سهلی мансуб ба саҳл II.

Яманро шаҳрҳои бисьёр аст ва хуштар аз ҳама ҷаҳон аст, зеро ки ҳам ҷабалист ва ҳам баҳрист ва ҳам баррист ва ҳам саҳлӣ. «*Таърихи Табарӣ*»

**САҲМ** I سهم **1.** тарс, ваҳм, бим.

Чун дид бар камони ту ҳосид сиҳоми ту,
Аз саҳми он сиҳом дуто гашт чун камон. *Манучеҳрӣ*

Соиқае биёмад аз осмон, ки аз ҳавли он бонг ва саҳми он ҳама биафтоданд ва бимурданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Халқе афканда сипар аз саҳми тири ӯву ман,
То нагардад монеи тираш, сипар афкандаам. *Ҷомӣ*

**2.** воҳимаангезӣ; ҳайбат.

Саҳми он мори сиёҳи зишту зафт
Чун бидид, он дардҳо аз вай бирафт. *Румӣ*

Набошад агар боғбон саҳми боғ,
Шавад мева тороҷи гунҷишку зоғ. *Ҳотифӣ*

◇ **саҳми бурут** боди бурут; савлат ва ҳайбат, салобат.

Мӯҳтасибро намонд саҳми бурут,
Риши қозӣ кунед майполой. *Ҷомӣ*

**САҲМ** II *а.* سهم тир, тире, ки бо камон андохта мешавад.

Роҳ пур аз ситора шуд, ханҷари ӯ чу барқ зад,
Худ қамари дупора шуд, саҳм чу дар камон гирифт. *Бадри Чочӣ*

Бароқ низ саҳме ҷонситон дар хонаи камон ниҳода ба тарафи Аҳмад афканд. *«Равзат-ус-сафо»*

Саҳми ғадре, ки аз камони дӯстӣ кушоянд, ҷойгиртар ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**САҲМ** III *а.* سهم баҳра, ҳисса, насиб.

Вазири кул... саҳми аскарияро ба вазири харҷ супорад. *Аҳмади Дониш*

**САҲМГИН||САҲМГАН** سهمگین||سهمگن тарсовар, хавфнок, даҳшатангез, воҳиманок.

Суи рӯд бо корвоне гашан,
Заҳобе бад-ӯй андарун саҳмган. *Абӯшакури Балхӣ*

Саҳмгин обе, ки мурғобӣ дар ӯ эмин набудӣ,
Камтарин мавҷ осиёсанг аз канораш даррабудӣ. *Саъдӣ*

Ногоҳ табле овехта дар паҳлӯи дарахт дид, ки аз расидани шохи дарахт овози саҳмгин аз он омадӣ. *«Нигори дониш»*

Ва Мокони Кокӯӣ ба Рай ва Қуҳистон исьён кард... Нӯҳ ибни Мансур битарсид, аз он ки ӯ марде саҳмгин ва кофӣ буд. *Низомии Арӯзӣ*

**САҲМГИНРӮЙ** سهمگین روی даҳшатнок, зишт ва нафратовар.

Туро саҳмгинрӯй пиндоштанд,
Ба гармоба-дар зишт бингоштанд. *Саъдӣ*

**САҲМНОК** سهمناک *ниг.* **саҳмгин.**

Овози ӯ чунон баланд ва саҳмнок буд, ки аз ҳафт пушта мегузашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Буд сарҳанге аз нажоди бузург,
Тунд чун шеру саҳмнок чу гург. *Низомӣ*

**САҲМУЛҒАЙБ** *а.* سهم الغیب *ниг.* **саҳмуссаодат.**

Ниҳони ҳол нопайдост бар ту,
Ки саҳмулғайб дар толеъ фитодат. *Хоқонӣ*

**САҲМУССАОДАТ** *а.* سهم السعادت маншаи давлат ва бахту иқбол (аз рӯи ситорашиноси қадим).

Ин бандаро аҷузае буд... ва миёни эшон ҳеҷ бӯъде набуд, пас саҳмуссаодат ва саҳмулғайб бад-ин иллат ҳар ду бар дараҷаи толеъ уфтода буданд. *Низомии Арӯзӣ*

**САҲН** *а.* صحن **1.** майдон, соҳат, рӯй.

Пайкари раънои зарринболи симиноshьён
Саҳни саҳро симгун мекарду зарриn — кӯҳсор. *Убайди Зоконӣ*

**2.** рӯй ва сатҳи хона, ҳавлӣ, боғ ва ғ.

Сари зулфи сумансои ту товус аст, пиндорӣ,
Ки пои баста медоранд дар саҳни гулистонаш. *Камоли Хуҷандӣ*

Дидам соҳате васеъ ва саҳне рафеъ ва имороти олия аз атроф бардошта. *Аҳмади Дониш*

**саҳни мадраса** а) рӯи ҳавлии мадраса; б) майдони сангфарши пеши мадраса.

Дар ин асно хабар оварданд, ки... амир... аз роҳ, яъне аз тахти саҳни мадрасаи Кӯкалтош мегузарад. *Садри Зиё*

**3.** лаълӣ; табақи калон.

Нони гарму саҳни ҳалвои асал
Бурд он ки дар савобаш буд амал. *Румӣ*

Аз он ҷумла... як сад саҳн ва косаи фағфурӣ, ки дар сари кори шоҳон ба ҳам намерасид, буданд. *«Таърихи Фаришта»*

**саҳни полуда** табақи полуда, зарфи полуда.

Саҳни полуда чунон хеш мутарро карда,
Ки гарав мебарад аз ҳусн зи саҳни гулзор. *Абӯисҳоқи Атъима*

◇ **аз саҳни амал фарши хуррамӣ навиштан** *киноя аз* аз шодӣ ва сурур бе баҳра мондан, хафа ва навмед шуда мондан.

Дилам зи саҳни амал фарши хуррамӣ бинвишт. *Фаррухӣ*

**САҲНА** *а.* سحنه шакл, рӯй ва сурати инсон, афту башара.

Пас даст бар набзи ӯ ниҳодам, қавӣ ёфтам ва рангу рӯй ҳам бар ҷой буд ва аз умури ашара беш-тар мавҷуд буд чун: имтилоъ ва қуввaт ва мизоҷ ва саҳна ва син ва фасл... *Низомии Арӯзӣ*

**САҲОБ** *а.* سحاب абр.

Агар бархезад аз дарьё саҳобе,
Ки резад бар лаби ҳар ташна обе... *Ҷомӣ*

Тухми уммеде, ки андар мазраи меҳру вафо
Кишта будам, аз саҳоби ноумедӣ жола зад. *Туғрал*

◇ **ибни саҳоб** *киноя аз* борон.

**САҲОБА** *а.* صحابه **1.** ҳамсӯҳбатон, ёрон, бӯстон; **2.** *д.* ҳамсӯҳбатон ва ҳамкорони Муҳаммад.

**САҲОБӢ** I سحابی мансуб ба саҳоб.

Рашҳае аз он амвоҷ бар ин ташнаи мазраи таманно бизоати саҳобӣ карда, решаи хушкмағзи қалам гули чорбарги ин рубоӣ ба арзи шукуфтагӣ оварда. *Бедил*

**САҲОБӢ** II *а.* صحابی *д.* касе, ки ҳамсӯҳбат ва ҳамкори Муҳаммад будааст.

Ҳушьёр куҷо донад мар-шодии мастонро,
Бӯҷаҳл чаро донад Бӯбакри саҳобиро? *Шамси Табрезӣ*

**САҲОИФ** *а.* صحايف *ҷамъ* 1. ҷ. **саҳифа.**

Ё қаламро заҳра бошад, ки писар
Барнависад бар саҳоиф з-он хабар. *Румӣ*

2. *маҷ.* ҷузъҳо, ҷузъҳои китоб; ҷилдҳо.

Аз саҳоиф(и) маснавӣ ин панҷӯм аст,
Дар буруҷи чархи ҷон чун анҷум аст. *Румӣ*

**САҲОРӢ** *а.* صحاری ҷ. **саҳро.**

Муддати салтанати Бозбаҳодур ... чи дар билоду қуро ва чи дар саҳориву ҷибол ҳафтдаҳ сол ва касре буд. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**САҲРО** *а.* صحرا 1. дашти беобу алаф, биёбони бедолу дарахт, ҷӯл.

Ба мавзее аз саҳро фуромад ва он ҷо об набуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз ғами Лайлӣ ба саҳрои муҳаббат дасти шавқ
То қиёмат бар сари Маҷнун фишонад хокро. *Махфӣ*

2. атрофи шаҳр, боғу бӯстонҳои беруни шаҳр.

Саҳрову шаҳр хонаи рӯбоҳ гаштааст.
Дар кӯҳу беша шеру паланге намондааст. *Сайидо*

Маъмун-халифа бо Яҳъёи Актам, ки қозиюлқузоти Бағдод буд, ба тамошои саҳро мерафтанд. *Аҳмади Дониш*

◇ **саҳрои адам** олами нестӣ.

Танг шуд бар ошиқи бехонумон шаҳри вуҷуд,
Баъд аз ин худро ба саҳрои адам хоҳад кашид. *Ҳилолӣ*

**(ин) саҳрои зулмат** *киноя аз* дунъё.

Дар ин саҳрои зулмат гашта гумроҳ,
Чароғи фазли ту хоҳем ҳамроҳ. *Бадрии Кашмирӣ*

**саҳрои маҳшар** *д.* майдони қиёмат.

Касе дид саҳрои маҳшар ба хоб,
Миси тафта рӯи замин з-офтоб. *Саъдӣ*

**саҳрои қиёмат** *д.* ҷое, ки гӯё растохез воқеъ мегардад; замини Байтулмуқаддас, ки дар Фаластин аст.

Хоки кӯи ту ба саҳрои қиёмат фардо,
Ҳама бар фарқи сар аз баҳри мукофот барем. *Ҳофиз*

**САҲРОГАРД** صحراگرد он ки дар дашту биёбон мегардад, биёбонгард.

Чаро, эй гирдбод, имрӯз мегардӣ зи дунболам?
Зи худ рам кардаам, Маҷнуни саҳрогардро монам. *Сайидо*

**САҲРОНАВАРД** صحرانورد саҳро тайкунанда, биёбонгард, сайёҳи биёбонгард.

Ману чанд солуки саҳронаворд
Бирафтем қосид ба дидори мард. *Саъдӣ*

Саҳронаворд бош чу Маҷнуни хоксор,
Худро фидои дилбари ширинфасона соз. *Имло*

**якрони саҳронаворд** аспи тездав, аспи даштпаймо, аспи пурзӯр.

Ба ҷону дили пур зи андӯҳу дард
Ҳамеронд якрони саҳронаворд. *Шодӣ*

**САҲРОНАВАРДӢ** صحرانوردی саҳротайкунӣ.

Дар ишқи мижгони санам саҳронавардиҳо кунам,
Дорам ба по хоре аҷаб, дар пои дил хори дигар. *Ҳилолӣ*

Ба саҳронавардӣ зи бас хӯ гирифт,
Чароғи рам аз чашми оҳу гирифт. *Бедил*

**САҲРОНИШИН** صحرانشين 1. кӯчманчӣ; бодиягард, саҳрогард.

Чӣ хуш гуфт Баҳроми саҳронишин,
Чу якрони тавсан задаш бар замин. *Саъдӣ*

2. *ба шакли ҷамъ* **саҳронишинон** *маҷ.* рустаниҳо, набототи дашту биёбон.

Зи саҳронишинони навхоста,
Ҳама дашт чун ҷаннат ороста. *Хоҷу*

**САҲРОРАВ** صحرارو саҳрогард, биёбонӣ, бодиянишин, кӯчманчӣ.

Курди саҳрорави биёбонӣ
Чун аз ӯ ёфт он таносонӣ... *Низомӣ*

**САҲРОРАВӢ** صحراروی саҳропаймоӣ, саҳрогардӣ; ба саҳро рафтан.

Агарчи давлати кайхисравӣ дошт,
Чу мадҳушон сари саҳроравӣ дошт. *Низомӣ*

**САҲРОӢ** صحرائی мансуб ба саҳро; биёбонгард; биёбонӣ; *маҷ.* ваҳшӣ, мардумгурези биёбонгузин.

Мекашанд аз доғи савдоят хирадмандони шаҳр,
Он чи Маҷнуни биёбонгарди саҳроӣ кашид. *Ҳилолӣ*

**САҲУР**||**СУҲУР** *а.* سحور *д.* вақти пеш аз дамидани субҳ, ки мусулмонон дар моҳи рамазон барои рӯзагирӣ охирин бор хӯрок хӯрда метавонанд.

Шабам чу рӯзи қиёмат ба ғайри ҷилваи ту,
Дилам саҳури ту хоҳад, саҳар чӣ суд кунад. *Шамси Табрезӣ*

**САҲУРӢ** سحوری *д.* хӯроке, ки дар моҳи рамазон саҳаргоҳон мехӯранд; **саҳурӣ задан** саҳур хӯрдан, саҳарӣ хӯрдан.

Ними шаб мезад саҳуриро ба ҷид,
Гуфт ӯро қоиле, к-эй мустабид!
Аввало вақти саҳар зан ин саҳур,
Ними шаб набвад гаҳи ин шарру шӯр. *Румӣ*

**САҲӢ** سهی 1. рост, баланд; **сарви саҳӣ, саҳӣ сарв** а) сарви рост ва баланд, сарви ростирафтаи зебо; **сарви наврас.**

Ҷунон номвар гум шуд аз анҷуман,
Чу аз бод сарви саҳӣ аз чаман. *Фирдавсӣ*

Дуто шуд саҳӣ сарви ороста,
Қадевар шуд аз соя бархоста. *Низомӣ*

Макун ба сарви саҳӣ нисбати дарахти қадаш,
Зи сарв кай гули сурӣ ба бор меояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) *киноя аз* қадди рост, қомати рост.

Ба дил з-андӯҳ будаш бори анбӯҳ,
Саҳӣ сарваш хамид аз бори андӯҳ. *Ҷомӣ*

в) *киноя аз* ёр, маҳбуба.

Саҳӣ сарве, ки бошад дар нишастан дил замини ӯ,
Мабинод офати тағйир вазъи дилнишини ӯ. *Савдо*

2. номи зани Эраҷ, ки писари хурди Фиредун буд.

Зани Эраҷи некпайро Саҳӣ,
Куҷо буд Суҳайлаш ба хубӣ раҳӣ. *Фирдавсӣ*

**САҲҚ** *а.* سحق соидан, кӯфтан, реза кардан.

Аз садафи он чашма гирад ... ва онро саҳқ карда бо марақ бихӯрад, аз он заҳмати ҷонгудоз раҳой ёбад. *«Равзат-ус-сафо»*

**САҲҲОР** *а.* سحار бисьёр сеҳру ҷоду кунанда, соҳир, ҷодугар.

Чашми Саъди ба хоб бинад хоб,
Ки бибастӣ ба чашми саҳҳорат. *Саъдӣ*

**САҲҲОФ** *а.* صحاف ҷузъбанд ва муқовакунандаи китоб, ҷилдсоз.

**САҲҶ** *а.* سحج 1. харошидани пӯст; 2. *тиб.* харошида шудани рӯда.

Баъзе аз амъои ӯ реш шуд ва иллати саҳҷ ба куланҷ мунзам гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**САҶАНҶАЛ** *а.* سجنجل оина.

З-оҳани ҳиндӣ ба ишқи теғи ӯ
Чиниён чинӣ саҷанҷал кардаанд. *Хоқонӣ*

Эй Зайнулобидини Муртоз, чаро дар тасфияи дил риёзат намекашӣ ва тасқили саҷанҷали ботин намоӣ? *Восифӣ*

**САҶДА** *а.* سجده 1. пешонӣ ба замин ниҳодан, сар ба замин гузошта, таъзим кардан.

Саҷда ғайр аз Қаъбаи кӯят намешояд маро,
Кофирам, гар ҷуз бар ин дар сар фурӯ ояд маро.
*Шамси Фахрӣ*

2. *д.* ҳафт узви бадани худро (пешона, ду кафи даст, ду сари зону, ду шастангушти поро) ба замин ниҳода, зикрҳои муқарраррo гуфтани намозхон; **саҷда бурдан** (*ё* **овардан**) таъзим кардан; *маҷ.* пешонӣ ба замин ниҳода изҳори таслим намудан.

Гуфтам, ки туро, эй маҳ, аз тобиши рӯи ту
Зӯҳра бибарад саҷда чун бандаву чун кеҳтар.
*Шамси Табрезӣ*

Чун бидид аз худ бурун он морро,
Саҷда овард он никӯкирдорро. *Румӣ*

**саҷда ба ҷой овардан** саҷда кардан, аз рӯи аҷзу инкисор ва изҳори итоат пешонӣ ба замин ниҳодан.

Яке аз мулук ба дидани дарвеше рафт, он дарвеш филҳол саҷда ба ҷой овард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**саҷдаи шукр овардан** шукр кардан, сипосгузорӣ намудан.

Бар дари майхона Исмат саҷдаи шукр оварад,
Гар кунад соқӣ дар он соат қабули тоаташ.
*Исмат*

**САҶДАГОҲ||САҶДАГАҲ** سجده‌گاه||سجده‌گه ҷои саҷда кардан, ҷои сар ба замин ниҳодан; ибодатгоҳ, масҷид, меҳроб.

Рафт дар масҷид, суи меҳроб шуд,
Саҷдагоҳ аз ашки шаҳ пуроб шуд. *Румӣ*

Чун ки замин саҷдагаҳи рӯи туст,
Чашмаи хуршед заминшӯи туст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**САҶИ(Й)Я** *а.* سجیه сиришт, табиат; хислат, хулқ.

На муқтазои хирад бошаду саҷийяи ақл,
Ки дӯстро бигузориву хасмро бибарӣ. *Ҷомӣ*

**САҶН** *а.* سجن зиндон, маҳбас.

**САҶЪ** *а.* سجع 1. овози парандаҳои хушовоз, ҳамчун булбул ва қумрӣ.

Симоъи аҳли дил овози нолаи Саъдист,
Чӣ ҷои замзамаи андалебу саҷъи ҳамом. *Саъдӣ*

Бар атрофи гулшан кашӣ ҷоми равшан
Ба саҷъи қамориву савти анодил. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* суруд ва нағма.

Ҳар ду [кабӯтар] ... гоҳу бегоҳ ба алҳони рӯҳафзо саҷъҳои гуногун тартиб доданди.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

3. *адш.* сухани қофиядор, дар наср овардани калимаҳои ҳамвазну ҳамоҳанг.

Бинти Саҷҷода ... зани фасеҳа буд ва сухан ба саҷъ гуфтӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**саҷъи байт** *адш.* қофияи дохили байт, қофияе, ки ғайр аз қофияи охири байт дар байни он меояд, чунончи дар байти зерин:

Дар рафтани ҷон аз бадан гӯянд ҳар навъе сухан,
Ман худ ба чашми хештан дидам, ки ҷонам меравад. *Саъдӣ*

**САҶҶИН** *а.* سجین ҷуқуртарин ҷар; *д.* қаъри дӯзах.

Юсуфи мулк туӣ, душмани ту дар сиҷн аст,
Лекин он сиҷн чу беҳтар нигарам, — саҷҷин аст.
*Муиззӣ*

**САҶҶОДА** *а.* سجاده ҷойнамоз, мусалло.

Саҷҷода ба як пиёла май бифрӯшем,
В-ин шишаи ному нанг бар санг занем. *Хайём*

**САҶҶОДАНИШИН** سجاده‌نشین 1. он кӣ ҳамеша бар рӯи саҷҷода менишинад ва намоз мехонад; 2. *маҷ.* шайх, порсо, зоҳид.

Саҷҷоданишине, ки муриди ғами ӯ шуд,
Овозааш аз хонаи хаммор баромад. *Саъдӣ*

**САҶҶОДАПАРАСТ** سجاده‌پرست он кӣ бисьёр намоз мехонад; зоҳид, шайх.

Он қавм, ки саҷҷодапарастанд, харанд,
Зеро ки ба зери бори солус-даранд. *Хайём*

**СЕ I** سه *шумораи миқдорӣ* адади 3 (۳); **се даҳ** сӣ.

Се даҳ сол аз умри ман даргузашт. *Хоҷу*

◇ **се вақт** се замон, яъне гузашта, ҳозира ва оянда.

Ӯ шоҳи се вақту чор миллат,
Бар шоҳ мадеҳҳо бибандам. *Хоқонӣ*

**се уқнум** асли ҳар чиз; дар дини аҳли насоро (христиёнҳо) падар, писар ва рӯҳи муқаддас.

**СЕ II** *а.* ث номи ҳарфи панҷуми алифбои арабии тоҷикӣ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 500 баробар аст.

**СЕБ** سیب 1. дарахти мевадори маълум, ки меваи хуштаъми гуворо дорад; 2. меваи он дарахт; ◇ **себи занах** (*ё* **занахдон**) *киноя аз* зақан, ғабғабаи маҳбуба, ки ба себ монанд аст.

Мабин ба себи занахдон, ки ҷоҳ дар роҳ аст,
Куҷо ҳамеравӣ, эй дил, бад-ин шитоб куҷо? *Ҳофиз*

Онҳо, ки васфи меваи фирдавс мекунанд,
Аз нахли ҳусн себи занахдон начидаанд. *Соиб*

**себи симин** *киноя аз* зақан, зери манаҳи маҳбуба.

Кӯҷо он себи симин аз таҷаллӣ
Фишонда меваҳои шохи тубӣ. *Бадрии Кашмирӣ*

**СЕКӢ** سیکی *шакли кӯтоҳшудаи* **сеякӣ.**

Секие даҳ ба хона вом шудаст,
Панҷ аз он хула, панҷ аз он мола. *Сӯзанӣ*

**СЕЛ** سیل *ниг.* **сайл.**

**СЕЛА** سیله рама, галаи чорпоён; гурӯҳи ҳайвонот.

Ба боғ-андар кунун мардум набуррад маҷлис аз маҷлис,
Ба роғ-андар кунун оҳу набуррад села аз села. *Фаррухӣ*

**СЕЛБОР** سیل‌بار *ниг.* **сайлбор.**

**СЕЛГОҲ** سیل گاه *ниг.* **сайлгоҳ.**

**СЕЛОБ** سیلاب *ниг.* **сайлоб.**

**СЕЛОБҚАНД** سیلابکند *ниг.* **сайлобканд.**

**СЕЛОВАРД** سیل‌آورد *ниг.* **сайловард.**

**СЕЛРАФТОР** سیل رفتار *ниг.* **сайлафтор.**

**СЕЛӢ** سیلی *ниг.* **силӣ.**

**СЕОӢ** سه‌آئی сегонагӣ.

Ва сеоии ин илмҳо аз қибали он аст, ки чизҳо аз се қисм берун наянд. *Ибни Сино*

**СЕПАР** سه‌پر сепарра, он чӣ се парра дорад; **хаданги сепар** тири сепарра.

*Хаданги сепар карда з-оҳан гузор,*
Чу мурғи дупар бар сари марғзор. *Низомӣ*

**СЕР** I سیر **1.** мустағнӣ аз хӯрок, касе, ки нав хӯрок хӯрдааст ва дигар майли хӯрдан надорад; *муқобили* **гурусна.**

Эй сер, туро нони ҷавин хуш нан(а)моянд,
Маъшуқи ман аст он ки ба наздики ту зишт аст. *Саъдӣ*

Ишками сер чӣ парвои ишками гурусна дорад. *Зарбулмасал*

**2.** бисьёр, фаровон; кофӣ, ба дараҷаи қаноатбахш; **сер гаштан** *аз касе, чизе ниг.* **сер шудан; сер дидан** бисьёр дидан, ба дараҷаи қаноатбахш дидан.

Рӯи маҳпайкари ӯ сер надидему бирафт. *Ҳофиз*

Бош, то талъати некӯи туро бинам сер,
Бинишин, кори дигар бо ту надорам, бинишин. *Савдо*

**сер кардан** қонеъ гардонидан; қаноатманд намудан.

Гадоро кунад як дирам сим сер,
Фиредун ба мулки Аҷам нимсер. *Саъдӣ*

Шоҳро он баҳона сер накард,
Лек бевақт ҷанги шер накард. *Низомӣ*

**сер омадан** *аз чизе* безор шудан, ба танг омадан, дилгир шудан.

Ҳама аз вай сер омаданд, иттифоқ карданд бар он ки ӯро халъ кунанд ва дигаре нишонанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**сер шудан** (*ё* **гаштан**) *аз касе, чизе* а) қаноат ҳосил кардан аз бисьёр дидани касе ё фаровонии чизе.

Биё, соқӣ, он шарбати дилпазир,
Ки аз дидани ӯ шавад чашм сер... *Сайидо*

б) безор шудан, ба танг омадан аз чизе.

Зи парру зи пайкони килки ту шер
Ба рӯзи бало гардад аз ҷанг сер. *Фирдавсӣ*

Чу нармӣ кунӣ, хасм гардад далер,
Ва гар хашм гирӣ, шаванд аз ту сер. *Саъдӣ*

**сер шудан** (*ё* **гаштан**) **аз ҷон** аз ҷон безор шудан, ба мурдан розӣ шудан.

Дар охир аз умру ҷон сер гаштам. *Аҳмади Дониш*

Бигзашт ба ман фироқи ҷонон,
З-он гуна ки сер гаштам аз ҷон. *Шоҳин*

**СЕР** II سیر миқьёси паймоиш, ки дар ҷойҳои гуногун вазнаш мухталиф буда ва дар Бухорои асрҳои охир панҷьяки пудро ташкил мекард.

Хез, аз маи қадим маро сер кун ба ратл,
Бигзар аз ин ҳадис, ки як серу як ман аст. *Анварӣ*

Табақи қашқарӣ ... ним сер оши палав ба замми чалаву гӯштҳои кӯфта .... дошт. *Садри Зиё*

**СЕРГУНА** سیرگونه ранҷиданамо, хафа шудагӣ барин.

Султон сергуна шуд ва бар ройҳои вай эътироз кардан гирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СЕРДАМ** سیردم даҳанфарох.

Ҳама қоқлунҷу гуруснашикам,
Чу нови сари осиё сердам. *Сайидо*

**СЕРЗАХОМАТ** سیرضخامت ғафс.

Воқиф девони худро, ки серзахомат аст, ба мутолааи фақир дод. *«Хизонаи омира»*

**СЕРОБ** سیراب **1.** пуроб.

Фитад ташна дар обдоне амиқ,
Ки донӣ, ки сероб мирад ғариқ. *Саъдӣ*

**сероб кардан** аз об сер кардан, бисьёр об додан.

Сероб кун зи баҳри яқин ҷони ташнаро,
З-ин беш хушклаб манишин бар сароби райб. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* тобон, дурахшон; **гавҳари сероб** гавҳари рахшон.

Ташнаро қатра беҳ аз гавҳари сероб бувад,
Дастхушк аст садаф пеши ақиқи яманӣ. *Сайидо*

**лаъли сероб** а) лаъли обдор, дурахшон.

Зи кӯҳи саодат асар ёфт кон,
Баромад яке лаъли сероб аз он. *Шодӣ*

б) *киноя аз* лаби маҳбуба.

Лаъли сероби ту бигрифт аз маи гулранг ранг,
Кай раво бошад, агар мутриб ниҳад аз ҷанг ҷанг. *Заҳири Форьёбӣ*

Лаъли серобаш закоти бӯса берун мекашад,
Кист то орад ба ёдаш Соиби гумномро. *Соиб*

**сунбули сероб** мӯйҳои ҷилодор, мӯи тобон ва хушнамо.

Зулфи ту бар маҳ парешон карда мушки нобро,
Шох-шох афканд бар гул сунбули серобро. *Ҷомӣ*

**СЕРЧАШМ** سیرچشم *ниг.* **чашмсер.**

Не ба лоба чора будаш, не ба мол,
Серчашму бетамаъ буд он ниҳол. *Румӣ*

**СЕРӢ** سیری **1.** истиғно аз хӯрок; *муқобили* **гуруснагӣ.**

Яке аз ҳукамо писарро наҳй ҳамекард аз бисьёр хӯрдан, ки серӣ мардумро ранҷур кунад. *Саъдӣ*

Серӣ зи хони чарх касеро ба ком нест,
Дорад ҳилол ҳам лабе аз ҳарфи нон ба лаб. *Бедил*

2. *ба дил задан, безор шудан, дилгир шудан;* **серӣ ёфтан** *ба дил задан, безор шудан.*

Чӣ гунаст, к-аз ҳарб серӣ наёбӣ,
Чӣ гуна, ки бар ҷой ҳаргиз напоӣ? *Зайнабӣ*

**СЕСАД** سیصد *шумораи миқдорӣ* адади 300 (۳۰۰).

Чун ин соли сесад ҳамерафт кор,
Надиданд марг андар он рӯзгор. *Фирдавсӣ*

**СЕСӮ** سه‌سو сепаҳлӯ, секунҷа, сегӯша, мусаллас, яке аз шаклҳои ҳандасӣ, ки се гӯша дорад.

Хоҳем, ки бар ин хат ба бурҳон шакле кунем сесӯ, ки ӯро мусаллас хонанд. *Ибни Сино*

**СЕТОР||СЕТОРА** سه‌تار||سه‌تاره *мус.* олати мусиқӣ, ки се тор дорад.

Гаҳи вилодатат арвоҳ хонд сураи сур,
Сетора баст ситора, симоъ кард само. *Хоқонӣ*
Мухаммас усули дутору сетор
Сарандоз карда бутони татор. *Шодӣ*

**СЕТОРӢ** سه‌تاری он кӣ сетор мезанад, сеторнавоз.

Шӯхи сеторӣ маро ҳар рӯз мегардад дуҷор,
Лек меояд ба сӯи хонаам шабҳои тор. *Сайидо*

**СЕТӮ** سه‌تو сеқабат; себаробар, сечанд.

Нозанин ёре, ки баъд аз марги ту
Риштаи ёрии ӯ гардад сетӯ. *Румӣ*

**СЕЧ** سیچ *ниг.* **сеҷ.**

**СЕШАНБА** سه‌شنبه номи рӯзи чаҳорӯми ҳафта.

Рӯзи сешанба бомдод ... амир Исмоил бо андак сипоҳ барнишаст ва ба дари шаҳр рафт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**СЕЯКӢ** سه‌یکی шароби мусаллас, ки аз се ду ҳиссааш дар натиҷаи ҷӯшонидан буғ шуда рафта бошад.

Он гоҳ ки сеякӣ бад-ӯ расид, ҷоми сеякӣ сар мӯҳр кард. *«Таърихи Систон»*

Малик бар сабили тийбат гуфт: Бош, то бибинӣ ки панҷ қадаҳ сеякӣ бихӯрад ва маҷлисро барҳам занад. *Низомии Арӯзӣ*

**СЕҲАЗОРӢ** سه‌هزاری сардори се ҳазор нафар аскар.

Подшоҳ ... ҳукумати Кобулро ба Муҳаммад Қосимхони Кобулӣ, ки аз умарои сеҳазорӣ буд, дод.
*«Таърихи Фариштa»*

**СЕҲР I** سهر гов.

Чу бар шоҳи тозӣ бигустард меҳр,
Биёвард фарбеҳ яке мода сеҳр. *Фирдавсӣ*

**СЕҲР II** *а.* سحر **1.** афсун, ҷоду.

Ин чӣ сеҳр аст, ин чӣ афсун аст,
Қи хаёл аз тасаввураш хун аст. *Бедил*

2. *маҷ.* он чи ки фиребандагӣ ва ҷозибаи хоссе дошта бошад.

Шеъри ту чун ҳама гӯянд, ки сеҳр аст, Камол,
Дӯстон ин суханат шеър чаро мегӯянд?
*Камоли Хуҷандӣ*

**сеҳри килк** мӯъҷизаи қалам; сухани баланд, шеъри олӣ.

Сеҳри килкамро тамошо кун, ки дар нақши садо,
Аз шикасти ранги гул сад ҳашр ғулғул бастаам.
*Савдо*

**сеҳри мубин** *киноя аз* шеър ва сухане, ки дар камоли мавзунӣ, фасоҳат ва балоғати муассир аст.

Сухан гар худ ҳама сеҳри мубин аст.
Фаровон муму андак ангубин аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сеҳри ҳалол** а) сеҳру ҷодуе, ки мухолифи фармоишоти ислом нест, ҳунари ҳайратангезе, ки аз роҳи найранг набошад.

Чашми ту сеҳри ҳалол асту ҳаром аст маро
Шоирӣ ҳар чӣ бари сеҳри ҳалоли ту кунам. *Анварӣ*

б) *маҷ. адш.* шеъри фасеҳу балеғ ва баландмазмуни ҳаяҷонбахш.

Ҳаром гашт ба ғайр аз Убайд дар ишқат
Ба шоирони тахайюлнамой сеҳри ҳалол.
*Убайди Зоконӣ*

**СЕҲРА** *ҳ.* سهره тоҷе аз тилло ва ҷавоҳирот, ки дар ҷашни арӯсӣ (дар Ҳиндустон) ба сари арӯсу домод мегузоранд.

**СЕҲРБОФ** سحرباف сеҳркунанда.

Офарин, эй устоди сеҳрбоф,
Қи намуда мӯъризонро дурд соф. *Румӣ*

**СЕҲРИЯТ** *а.* صهریت қаробат, хешигарӣ.

Агар ... насаби шариф доштӣ, ба сеҳрияти ӯ муфохарат намудамӣ. *Авфӣ*

**СЕҲРИҶ** *а.* صهریج обанбор, бирка.

Дар миёни қасрҳо таҳриҷҳо
Аз суи он сӯи ин сеҳриҷҳо. *Румӣ*

**СЕҲРКИРДОР** سحرکردار фусункор ва муассир, мафтункунанда, ҳайратовар, мӯъҷизакор.

Ин миқдор суханони баланд ва нукоти арҷманд, ки ... аз нӯги хомаи ҳақоиқнигор ва қалами сеҳркирдор бар сафаҳоти ин авроқ рехтааст, фуруд намеояд. *Аҳмади Дониш*

**СЕҲРКОР** سحرکار **1.** сеҳркунанда, ҷодугар; **2.** *маҷ.* корнамоӣ нишондиҳанда дар сухан, он кӣ суханаш баланд ва ҳайратовар аст.

В-азбас карам, ки дасту забони ту кардаанд.
Дастам санонавису забон сеҳркори туст. *Хоқонӣ*

**СЕҲРКОРӢ** سحرکاری **1.** сеҳркунандагӣ; **2.** *маҷ.* мафтункунандагӣ.

Қокул аз вазъи сеҳркориҳо,
Субҳа дар дасту дилшумориҳо. *Бедил*

**СЕҲРНАМО** سحرنما намояндаи сеҳр, соҳир, ҷодугар.

Мушаъбизи фалак аз зерн ҳуққа пайдо кард
Ҳазор байдақи симин ба дасти сеҳрнамо.
*Убайди Зоконӣ*

**СЕҲРОФАРИН** سحرآفرین офаринандаи сеҳр, сеҳргар, ҷодугар; **ғамзаи сеҳрофарин** нозу ишваи мафтункунанда.

Ҷон офарин занад чу ду чашми ту бар Камол,
Тир аз кушоди ғамзаи сеҳрофарин занад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**СЕҲРСОЗ** سحرساز **1.** сеҳркунанда, соҳир, ҷодугар; *маҷ.* мафтункунанда.

Хобам аз чашму дилам аз дасту даст аз кор рафт,
Аз фусуни он ду чашми сеҳрсоз аст ин ҳама.
*Ҳилолӣ*

2. *маҷ.* гӯяндаи шеърҳои мавзун ва баландмазмун.

Нахустин, ки Фирдавсии сеҳрсоз
Суханро зи «Шаҳнома» бастӣ тироз... *Ҳотифӣ*

**СЕҲРУЛБАЁН** *а.* سحرالبيان мӯъҷизабаён, эҷодкунандаи суханҳои мавзун ва баландмазмун; ширинсухан, нодиргӯй.

Гулистонест хоки остонат аз рухи хубон,
Ки мурғи он гулистон Хисрави сеҳрулбаён омад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СЕҶ||СЕЧ** سيج || سيچ муҳайё, омода, тайёр.

Аз паи як-ду луқма хӯрде сеҷ
Карда бисьёр гун зи дег басеҷ. *Саноӣ*

**СИАТ** *а.* سعت фарохӣ; фаровонӣ.

Ба баракати қудуми муборакаш сиат ва хисб зоҳир шудӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**сиати ахлоқ** доро будан ба ахлоқи олӣ, баландҳимматӣ.

Аммо ба эътимоди сиати ахлоқи бузургон, ки чашм аз авоиби зердастон бипӯшанд, ... калимае чанд ... дарҷ кардем. *Саъдӣ*

**ба сиат** ба фаровонӣ, ба серию пурӣ.

Чун ин дарьё мад кунад, моҳии азим ба хушкӣ бимонад ва он сол мардуми он навоҳӣ ба сиат айш гузаронад. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИБЛАТ** *а.* سبلت *ниг.* **саблат.**

**СИБО** *а.* صبى||صبا кӯдакӣ, бачагӣ.

Эраҷро, ки ҳанӯз ... дар синни сибо аст, бар мо нагузидӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИБОЛ** *а.* سبال *ҷ.* **саблат||сиблат.**

Гарм шуд пушташ зи хуршеди араб,
Чӣ ғам асташ аз сиболи Булаҳаб. (2) *Румӣ*

◇ **сиболи** *касе* **баркандан** мағлуб кардан касеро.

Ҳар якеро ман ба сӯе афканам,
Чунки шуд танҳо сиболаш барканам. *Румӣ*

**СИБОЪ** *а.* سباع *ҷ.* **сабъ I|| сабӯъ.**

Гирди эшон деворе карданд, то сибоъ эшонро нахӯрад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва хавфи зарар аз сибоъ ва қуттоъ ва ранҷи ғурбат ва нуқсони ибодат муяссар нашавад. *Аҳмади Дониш*

**сибоъи зорра** (*ё* **зоррат**) даррандаҳои зараровар.

Вуҳуш ва сибоъи зорра ҳар чӣ бар эшон бозхӯрад, халос наёбад. *«Равзат-ус-сафо»*

Сибоъи зоррат аз бешаҳои андеша берун оянд ва ба тахриби билод ва таъзиби ибод машғул шаванд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИБОҚ** *а.* سباق **1.** сабқатҷӯӣ, пеш гузашта рафтан; **сибоқ бурдан** сабқат бурдан, пешдастӣ намудан, пешӣ ҷустан.

Эй худованди Хуросону шаҳаншоҳи Ироқ,
Эй ба мирию ба шоҳӣ бурда аз шоҳон сибоқ. *Манучеҳрӣ*

2. мусобиқа.

Ҳин, чаро кардӣ шитоб андар сибоқ?
Гуфт: Аз ифроти меҳру иштиёқ. *Румӣ*

**СИБОҚАТ** *а.* سباقت **1.** сабқат ҷустан; мусобиқа; **2.** пойгаҳ, мусобиқаи аспдавонӣ.

Шаҳсаворон дар сибоқат тохтанд,
Харбатон дар пойгаҳ андохтанд. *Румӣ*

**СИБОҲАТ** *а.* سباحت *ниг.* **сабоҳат I.**

**СИБТ** *а.* سبط **1.** набера, фарзандзода; **2.** яке аз тоифаҳои Банӣ-Исроил, ки мансуб ба яке аз дувоздаҳ фарзанди Яъқуб мебошад.

Банӣ-Исроил дувоздаҳ сибт буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**сибт-сибт** гурӯҳ-гурӯҳ, даста-даста.

Мусо сипоҳро фавҷ-фавҷ, сибт-сибт мефиристод. *«Таърихи Табарӣ»*

**СИБТӢ** *а.* سبطى исроилӣ, яҳудӣ.

Ҳаст Мусо пеши қибтӣ бас замим,
Ҳаст Ҳомон пеши сибтӣ бас раҷим. *Румӣ*

**СИБЬЁН** *а.* صبيان *ҷ.* **сабӣ II.**

Ба нисвон ва сибьёни шоҳ тақдим намуда қариб ба ӯ нишаст. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИБҒАТ** *а.* صبغت **1.** ранг; **2.** дин, тариқат; **сибғат-ул-лаҳ, сибғат-ул-лоҳ** роҳи худо, дини ҳақ.

Сибғат-ул-лаҳ номи он ранги латиф,
Лаънат-ул-лаҳ номи ин ранги касиф. *Румӣ*

В-ар ба сад пораам кунӣ, з-ин ранг
На бигардам, ки сибғат-ул-лоҳам. *Саъдӣ*

**СИВО** *а.* سوا ғайр, дигар; **сивои ... ба ғайр аз; ғайри ...,** аз ғайри..., ба ҷуз...

Ба ҳазрати эшон сивои кирдору атвори худашон дигар чизеро гуфтан ва маъқул кардан имкон надошт. *Садри Зиё*

**СИВОР** *а.* سوار дастбанд, дастпона.

Сари харитаро бикушод ва дар он ҷо сивору халхолу гӯшвори қимат дид. *Авфӣ*

Пас бифармудаш, ки барсозад зи зар
Аз сивору тавқу халхолу камар. *Румӣ*

**СИВУНҶӢ||СИВУНҶӢ** *т.* سونجى || سونچى муждагонӣ, инъом дар муқобили расонидани хабари хуш.

Акнун маслаҳат чунон менамояд, ки пеши Қаро Юсуф равӣ ва кайфияти ҳол боз намуда сивунҷии нек биситонӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИГЗИСТОН** سگزستان *ниг.* **сагзистон.**

**СИГЗӢ** سگزى *ниг.* **сагзӣ.**

**СИГОЛ** سگال фикру андеша.

**СИГОЛИДАН** سگاليدن **1.** фикру андеша кардан; фикру хаёл кардан, андешидан, чора ҷустан.

То кай нолӣ зи ишқ, то кай нолӣ,
Суд надорад гиристан, чӣ сиголӣ? *Хисравӣ*

Қадом чора сиголам, ки бо ту даргирад,
Куҷо равам, ки дили ман дил аз ту баргирад? *Саъдӣ*

**тадбир сиголидан** чораҷӯӣ кардан, тадбир андешидан.

Хона холист зи хасм, эй санами мушкинхол,
Рои ромиш куну, тадбири маю лаҳв сигол. *Ломеӣ*

2. машварат ва маслиҳат кардан.

Ҳама рӯза бо ҳам месиголиданд, то ӯро никобате расонанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. бад гуфтан, ғайбат кардан, бадӣ, озор ва зиёнӣ касеро хостан.

Баҳона чӣ дорӣ, ту бар ман биёр,
Ки бар ман сиголӣ бади рӯзгор? *Фирдавсӣ*

Хештанро ҳам ба дасти хештан кушт, эй аҷаб,
Он ки бо ту бад сиголиду зи ту боз истод. *Муиззӣ*

**СИГОЛИШ** سگالش **1.** фикру андеша кардан ба ният ва қасди чизе.

Чу лашкар харосон шавад дар ситез,
Сиголиш насозад магар бар ғурез. *Низомӣ*

**сиголиш рондан** ба андеша ва мулоҳиза фурӯ рафтан.

Бигуфт ину з-андеша бар ҷой монд,
Замоне сиголиш зи ҳар гуна ронд. *Савдо*

2. бадгӯӣ, бадхоҳӣ.

Аз сиголиши бади вазир ва пайғоми Аҳмад ва ҷавоби Саъдулмулк ҳоҷибе аз ҳуҷҷоб вуқуф ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Арбоби ғадр бо ҳам сиголише доранд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. фикру мулоҳиза, маслиҳат.

Нишастанд бедор ҳар ду ба ҳам,
Сиголиш гирифтанд бар бешу кам. *Фирдавсӣ*

Ӯ мардумонро гирд кард ва сиголиш кард бо кори Баҳром, ки куҷо беҳтар бошад, ки ин кӯдак он ҷо парварда шавад. *«Таърихи Табарӣ»*

**СИГОЛИШГАРӢ** سگالش گری фикру мулоҳиза кардан; машварат ва маслиҳат кардан.

Сипаҳдори Чин аз сари ҳушу рой
Сиголишгарӣ кард бо раҳнамой. *Низомӣ*

**СИГУСТАН||СУГУСТАН** سگستن гусастан, пора шудан.

Гандуме бишкасту аз ҳам дарсигуст,
Бар дукон омад, ки нак нони дуруст. *Румӣ*

**СИДДИҚ** *а.* صدیق **1.** марди бисёр ростгӯй, содиқатманд.

Мақъади сидқе, ки сиддиқон бар ӯ
Ҷумла сарсабзанду шоду тозарӯ... *Румӣ*

2. *д.* боваркунанда, имон оваранда ба худо, он кӣ ба худо сидқи комил дорад.

Подшоҳ низ сиддиқу зиндиқ, олиму ҷоҳил ва орифу омӣ — ҳамаро бар ҳиммати хеш мустамол дорад. *Аҳмади Дониш*

3. лақаби Юсуф — писари Яъқуб.

Он чунон ки Юсуфи Сиддиқро
Хоб бинмудию гашташ муттако... *Румӣ*

Ҳазрати Сиддиқ маозири ӯро қабул намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

4. лақаби Абӯбакр — халифаи якӯми Муҳаммади пайғамбар.

Гуфт: Туро ба ҷои Сиддиқ нишонда, то аз ту сидқ дархоҳад. *Аҳмади Дониш*

**СИДОҚ** *а.* صداق *ниг.* **садоқ.**

**СИДРА** *а.* سدره **1.** дарахти тануманди баланди сӯзанбарги монанд ба коҷ аст ва самғи зиёде, ки аз он ҳосил мешавад, дар тиб ба кор меравад, кедр.

В-аз дигар сӯй сидрае чу сарир,
Деҳе анбошта зи равғану шир. *Низомӣ*

2. номи дарахти афсонавӣ, ки гӯё дар биҳишт ва ё дар осмони ҳафтум будааст.

Гар дили ман сидраву тӯбӣ наҷӯяд, дур нест,
З-он ки ман дар орзуи сарви дилҷӯи туам. *Ҳилолӣ*

Зиёда гашт навоҳои булбули маҷрӯҳ,
Ба авҷи сидра расонид шӯру ғулғулро. *Мӯҳъӣ*

**СИДРАТУЛМУНТАҲО** *а.* سدرة المنتهی *ниг.* **сидра** 2.

Тавоно дарахте, ки ҳар шохи ӯ
Задӣ panҷа бо сидратулмунтаҳо. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИДҚ** *а.* صدق **1.** ростӣ ва дурустӣ; **2.** ростгӯӣ ва ростқорӣ.

Ба сидқ кӯш, ки хуршед зояд аз нафасат,
Ки аз дурӯғ сияҳрӯӣ гашт субҳи нахуст. *Ҳофиз*

Ва сидқу ростӣ дар муомалот ҷуз аз қадри кифоят нарасонад. *Аҳмади Дониш*

**ба сидқ** бо ростӣ, бо дурустӣ ва самимият.

Ду-се рӯз шоҳиятро чу шудам ба сидқ ҷокар,
Ба ҷаҳон намонд шоҳе, ки чу ҷокарам наёмад. *Шамси Табрезӣ*

**сидқу сафо** ростӣ, покдилӣ, беғаразӣ.

Сидқу сафо варзед ва ҳиммату андеша некӯ гардонед. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ҷон нафишонда бар дари Каъбаи васли дилбарон,
Тавф макун, чу аз сари сидқу сафо наёмадӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**СИЁБ** *а.* ثیاب *ҷ.* **савб** II.

Қамари Иброҳимро дар тахти сиёб бар миёни бародарзода баст. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷалолуддавла фарш ва сиёби худ фурӯхта ба эшон дод, то таскин ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИЁДАТ||САЁДАТ** *а.* سیادت сарварӣ, хоҷагӣ, хоҷа будан.

З-ӯ қуввату сиёдату савдат мабод дур,
К-ӯ қуввату сиёдату судат кунад ҳаме. *Манучеҳрӣ*

**СИЁМ** I *а.* صیام *д.* рӯза.

Даҳон баст Фазлӣ ба рӯзи сиём
Зи шурби шаробу зи акли таом. *Фазлӣ*

Эй соқии қадаҳкаши базми мудоми мо,
Пур кун зи бода ҷом, ки бишкан сиёми мо. *Мӯҳъӣ*

**СИЁМ** II سیام номи кӯҳе дар Мовароуннаҳр, ки гӯё Муқаннаъ моҳи маснӯии худро аз он ҷо берун меовардааст.

На моҳи Сиёмӣ, на моҳи фалак,
Ки инат ғулом асту он пешкор. *Рӯдакӣ*

**СИЁН** سیان ашақа, ошиқпечон, ишқандарпечон.

Аз ин сипас ту бибинӣ давон-давон дар дашт,
Ба кафшу мӯза дарафганда сад ҳазор сиён. *Амъақ*

**СИЁНАТ** *а.* صیانت нигаҳдорӣ, муҳофизат, нигаҳбонӣ; мудофиа.

Ҳарчанд Барнақш дар айёми собиқ бо мо адоватҳо варзида ва ғадрҳо кардааст, акнун чун паноҳ ба мо оварда, сиёнати ӯ воҷиб менамояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**сиёнати нафс** ҳимояти хештан, муҳофизати худ.

Шатраба гуфт: Дар ҷанг ибтидо нахоҳам кард, аммо аз сиёнати нафс ҷора нест. *«Калила ва Димна»*

**сиёнат кардан** а) нигаҳдорӣ ва муҳофизат кардан.

Ӯ сиёнати моли худ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) худдорӣ кардан, парҳез кардан.

Пас аз ин аз мисли инчунин беадабӣ сиёнат кун! *Авфӣ*

**СИЁР** سیار кашк, кашки соида; оши кашк, қурутоба.

Рӯстои замин чу кард шиёр,
Гашт оҷиз, ки буд бас наҳор,
Бурд ҳоле занаш зи хона ба дӯш
Гирдае чанду косае ду сиёр. *Дақиқӣ*

**СИЁСАТ** *а.* سیاست **1.** идора кардани корҳои халқ, идораи мамлакат; сахтгирӣ дар ҳукуматдорӣ.

Се чиз пойдор намонад: мол бе тиҷорат ва илм бе баҳс ва мулк бе сиёсат. *Саъдӣ*

**2.** ҷазои намунавӣ, азобу шиканҷа, ҷазои сахт ҳамчун қатл.

Шуд дархӯри сиёсати ту марди роҳзан,
Гар остину домани бозоргон гирифт. *Муиззӣ*

**сиёсат кардан** (*ё* **рондан**) тарсондан; ба ҷазо расонидан; қатл кардан, куштан.

Сиёсат карданаш беҳтар сиёсат,
Зулифан бастанаш беҳтар зулифан. *Манучеҳрӣ*

Адиб Собир сурати ин шахсро ба коғаз тасвир кард ва ба Марв фиристод, то он шахсро талаб кард ва ӯро ёфтанд ва сиёсат карданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Даме беш бар ман сиёсат наронд,
Уқубат бар ӯ то қиёмат бимонд. *Саъдӣ*

**сиёсат фармудан** *ниг.* **сиёсат кардан.**

[Чун шер] бар макру фасоди ӯ мутталеъ гашт, ӯро ба навъе сиёсат фармуд, ки дидаи эътибори дигарон бад-он равшан шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИЁСАТГОҲ** سیاستگاه ҷои ҷазо, майдони ҷазо.

Бингаред, эй мардакони беҳунут,
Дар сиёсатгоҳи шаҳристони Лут. *Румӣ*

Шеҳна дарвешро дид, дузди гурехта тасаввур карда филҳол ба сиёсатгоҳ расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИЁТ** *а.* سیاط *ҷ.* **савт** II.

Гашта моҳир, вале ба ҷалд задан,
Мустаҳиққи сиёту ҷалд задан. *Саноӣ*

**СИЁҚ** *а.* سیاق **1.** тартиб; тарз ва равиши чизе, услуб.

[Шер ба рӯбоҳ гуфт:] Ман ба сарҳадди чашма рафта ғусле барорам, он гоҳ дилу гӯши хар бихӯрам, ки атиббо муолаҷати ин иллат бар ин сиёқ фармудаанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сулҳномаро ба ин сиёқ бинавис, ки ин мусолаҳаест миёни Ҳасан ибни Абитолиб ва Муовия ибни Абӯсифьён. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** афту ангор, шаклу шамоил, афту башара.

Гӯлаҳиёни ишқи ту бехабаранду бехирад,
Ҳеҷ ба умр дидаӣ ин сару ин сиёқро? *Савдо*

**СИЁҚАТ** *а.* سیاقت **1.** рондан(-и сухан), адо, баён.

Агар дар сиёқати сухан далерӣ кунам, шӯхӣ карда бошам ва бизоати муз҆ҷот ба ҳазрати азиз оварда ... *Саъдӣ*

Дар ин мавзӯъ дабирро дастурист ва иҷозат, ки қалам бардорад ... дар сиёқати сухан он тариқ гирад, ки алфоз мутобеи маонӣ ояд ва сухан кӯтоҳ гардад. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** тартиб, қоида; тарз ва равиш.

Лузуми он сиратро муқтадо созад бар сиёқате, ки тартиби тамом ёфта бошад... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**СИЁҲ I || СИЯҲ** سیاه || سیه **1.** ба ранги ангишт; **2.** торик, тира; **3.** сиёҳпӯст, ҳабашӣ; *ғуломи сиёҳпӯст.*

Сиёҳе некбахт аст он ки доим,
Бувад ҳамрозу ҳамзонуи фаррух. *Ҳофиз*

[Ҳорунаррашид] сиёҳе дошт Ҳусайб ном, мулки Миср ба ваӣ арзонӣ дошт. *Саъдӣ*

**4.** номи аспи сиёҳи Исфандиёр дар «Шоҳнома».

Чу ман зини заррин ниҳам бар Сиёҳ,
Ба сар барниҳам хисравонӣ кулоҳ ... *Фирдавсӣ*

◇ **рӯзи сиёҳ** *киноя аз* азобу машаққат, бадбахтӣ, фалокат, тангдастӣ.

Ҳамегуфт: Эй бахти гумкардароҳ,
Гирифтор гаштам ба рӯзи сиёҳ. *Савдо*

**фулуси сиёҳ** пули сиёҳ, сиккаҳои мисӣ, пули майдаи камқимат.

Фулуси сиёҳро ӯ [Норбӯтахон] ҷорӣ гардонид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**сиёҳ кардан** а) ба ранги сиёҳ даровардан; б) навиштан, китобат кардан.

Қалам бармедоштам ва сафҳаҳо сиёҳ мекардам, ки маъниҳои равшантар аз моҳ дошт. *Аҳмади Дониш*

**гетӣ сиёҳ кардан бар (назари)** *касе* ба сари касе ғаму кулфат овардан, касеро хафа кардан.

Аз он пас ки баргашт аз он размгоҳ,
Қи Рустам бар ӯ кард гетӣ сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**рӯй сиёҳ кардан** хафа ва дилгир шудан, ғамгин, мукаддар шудан.

Ноҳид мӯй канду Зуҳал рӯ сиёҳ кард,
Баҳром ғарқи хун шуду Тир инзиво кард. *Савдо*

**СИЁҲ** II *а.* صیاح **1.** бонг, ҷеғ, фарьёд, овози баланд.

...Ногоҳ аз тарафе сиёҳе шунид. *Авфӣ*

Ва сиёҳи ӯ мутлақ ба гӯши аҳли фасоду салоҳ нарасад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бонги хурӯс.

Ин талаб ҳам чун хурӯсе дар сиёҳ
Мезанад наъра, ки меояд сабоҳ. *Румӣ*

**СИЁҲБУРД** سیاهبرد сиёҳлибос.

Хоқониё, ба сӯги Хуросон савод пӯш,
Қ-асҳоби фитна кард саводаш сиёҳбурд. *Хоқонӣ*

**СИЁҲВАШ** سیاهوش сиёҳмонанд; ғуломмонанд, монанди ғуломи сиёҳ.

Сарв бо қоматат сиёҳваше,
Ташти моҳ бо ту офтобакаше. *Низомӣ*

**СИЁҲГАРӢ||СИЯҲГАРӢ** سیاهگری || سیه گری бадкорӣ; сангдилӣ, бераҳмӣ, золимӣ.

Ҳама сияҳгарӣ омӯхтӣ зи турраи хеш,
Ҷаро зи чеҳра наёмӯхтӣ накӯкорӣ. *Камоли Исмоил*

**СИЁҲГИЛЕМ||СИЯҲГИЛЕМ** سیاهگلیم || سیه گلیم сиёҳбахт, бадбахт, ноком, номурод.

Даме намеравадам аз саводи дида сиришк,
Қи субҳи тифл мабодо чу ӯ сиёҳгилем. *Саноӣ*

Дар гулшане, ки булбули мо шуд сияҳгилем.
Ҳар ғунча дар ниқоби гуле офтоб дошт... *Соиб*

**СИЁҲГИЛЕМӢ||СИЯҲГИЛЕМӢ** سیاه گلیمی||سیه گلیمی сиёҳбахтӣ, бадбахтӣ; нокомӣ, номуродӣ.

Маҳрум зи дилбари қадимӣ,
Минбаъд ману сияҳгилемӣ. *Ҷомӣ*

**СИЁҲГӮШ||СИЯҲГӮШ** سیاه گوش || سیه گوش ҳайвонест даранда аз ҷинси гурбаи ваҳшӣ, ки гӯё доимо аз дунболи шер гашта ва боқимондаи шикори ӯро меҳӯрдааст.

Раманда дадонро ҳама бингарид,
Сияҳгӯшу юз аз миён баргузид. *Фирдавсӣ*

Сиёҳгӯшро гуфтанд: Туро мулозамати шер ба чӣ ваҷҳ ихтиёр уфтод? Гуфт: То фазлаи сайдаш меҳӯрдам ва аз шарри душманон дар паноҳи савлаташ зиндагонӣ мекунам. *Саъдӣ*

**СИЁҲДИЛ||СИЯҲДИЛ** سیاه‌دل || سیه‌دل бадсират, бадтинат.

Бо сияҳдил чӣ суд гуфтани ваъз,
Наравад мехи оҳанӣ дар санг. *Саъдӣ*

Чанд ба ҳар сияҳдиле бодаи соф мекашӣ,
Ҳайф, ки оби зиндагӣ дар зулумот мечакад.
*Ҳилолӣ*

**СИЁҲДИЛӢ||СИЯҲДИЛӢ** سیاه‌دلی || سیه‌دلی 1. сиёҳрангӣ, дарунсиёҳ будан.

Ғуломи мардуми чашмам, ки бо сиёҳдилӣ,
Ҳазор қатра биборад, чу дарди дил шумурам.
*Ҳофиз*

2. *маҷ*. бадтинатӣ, тирадилӣ; 3. бадгумонӣ.

**СИЁҲКОР||СИЯҲКОР** سیاه‌کار || سیه‌کار 1. сиёҳбахт, бадбахт.

Тамоми умр сияҳкору бенаво бошад,
Касе асири хами зулфи тобдори ту набвад. *Имло*

2. ситамгор, ҷафопеша, бадкирдор.

Ҷоно, раво мадор, ки бе ҳеҷ мӯҷибе,
Чашми сиёҳкори ту хунам ҳадар кунад.
*Ибни Ямин*

**СИЁҲКОРӢ||СИЯҲКОРӢ** سیاه‌کاری || سیه‌کاری бадкирдорӣ; ситамгарӣ.

Бирав, ин сияҳкорӣ аз ҳад мабар,
Ки ҳам оқибат бар ту ханда саҳар. *Хоҷу*

Малик ... ба баракати бурдборӣ аз зарари он сияҳкорӣ эмин гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИЁҲКОСА||СИЯҲКОСА** سیاه‌کاسه || سیه‌کاسه бахил; хасис, мумсик; сифла.

Даҳри сапеддаст сияҳкосаест саъб,
Мангар ба хушзабонии ин турш мезбон. *Хоқонӣ*

Ҳазар зи фитнаи он чашми нимбоз кунанд,
Зи мезбони сияҳкоса эҳтироз кунанд. *Соиб*

**СИЁҲНОМ||СИЯҲНОМ** سیاه‌نام||سیه‌نام бадном; бадбахт.

**СИЁҲНОМА||СИЯҲНОМА** سیاه‌نامه || سیه‌نامه он кӣ номаи аъмолаш сиёҳ аст, бадкирдор, гунаҳкор; фоҷир, фосиқ.

Далере сияҳномаи сахтдил,
Зи нопокӣ иблис аз вай хиҷил. *Саъдӣ*

**СИЁҲНОМӢ||СИЯҲНОМӢ** سیاه‌نامی || سیه‌نامی бадномӣ; бадбахтӣ.

Акнун ки маҳе бад-он тамомӣ,
З-он турра кашад сиёҳномӣ,
Чун Қайс сапедном гардад,
В-он сайд буруни дом гардад? *Шоҳин*

**СИЁҲПӮШ||СИЯҲПӮШ** سیاه‌پوش||سیه‌پوش 1. пӯшандаи либоси сиёҳ; мотамдор.

Ҳеҷ кас аз мо либоси тирабахтиро набурд,
Рӯзгоре шуд, ки чун кокул сияҳпӯшем мо. *Сайидо*

2. қаровул ва посбони шаб, ки собиқ либоси сиёҳ мепӯшидаанд; 3. навкаре, ки пешопеши асби подшоҳ пиёда рафта «Дур бош!» мегуфтааст.

Бари тахти ман тохтандӣ савор
Сияҳпӯшу найзаварон сад ҳазор. *Фирдавсӣ*

**СИЁҲРӮ(Й)||СИЯҲРӮ(Й)** سیاه‌رو(ی)||سیه‌رو(ی) 1. он кӣ рӯяш сиёҳ аст.

Сиёҳрӯй шудам з-ин сафедрухсорон
Чу ҳиндуе, ки парастори офтоб шавад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ*. шарманда, шармсор; расво, беобрӯ; *муқобили* **сурхрӯ(й)** 2.

Хуш бувад, гар маҳаки таҷриба ояд ба миён,
То сияҳрӯй шавад, ҳар кӣ дар ӯ ғиш бошад.
*Ҳофиз*

**СИЁҲРӮЗ||СИЯҲРӮЗ** سیاه‌روز||سیه‌روز бадбахт, мусибатзада.

Қ-эй чароғи шаби сияҳрӯзон,
Мояи шодии ғамандӯзон. *Ҷомӣ*

**СИЁҲРӮЗГОР||СИЯҲРӮЗГОР** سیاه‌روزگار||سیه‌روزگار сиёҳбахт, бадбахт; бечора, тангдаст, бадаҳвол.

Агар даме ҳаваси зулфи ёр хоҳӣ кард,
Зи ошиқони сияҳрӯзгор хоҳӣ шуд. *Ҳилолӣ*

**СИЁҲРӮЗӢ||СИЯҲРӮЗӢ** سیاه‌روزی||سیه‌روزی бадбахтӣ, мусибатзадагӣ.

Сияҳрӯзии ман чун офтоб аст,
Ба рӯз охир чароғе менабояд. *Анварӣ*

**СИЁҲРӮЙ** سیاه‌روی *ниг*. **сиёҳрӯ(й)**.

**СИЁҲСАР||СИЯҲСАР** سیاه‌سر||سیه‌سر 1. бадбахт; 2. *маҷ*. зан.

Чун дил ба сияҳсаре супурдӣ,
Бар мӯи сапеди ман чӣ кардӣ? *Шоҳин*

**СИЁҲЧАРДА||СИЯҲЧАРДА** سیاه‌چرده || سیه‌چرده сиёҳпӯст; он кӣ рангаш ба сиёҳӣ моил аст; гандумгун, сабзи банамак, сабзи малеҳ.

Эй пайки пайхуҷаста, чӣ номӣ «фадайту лак»,
Ҳаргиз сиёҳчарда надидам ба ин намак. *Ҳофиз*

Сафроро рӯй сафед буд ... ва Ғаброро сияҳчарда...
*«Таърихи Табарӣ»*

Сияҳчарда хубон асири муғул,
Шуда тавқҳои зарандуд ғул. *Ҳотифӣ*

**СИЁҲӢ||СИЯҲӢ** سیاهی || سیهی 1. дорои ранги сиёҳ будан, сиёҳрангӣ.

Ва чун пурсӣ, ки сиёҳӣ ва сапедӣ ва сурхӣ чиянд?... *Ибни Сино*

2. *маҷ*. бадӣ, бадкирдорӣ; гуноҳ.

Сапедӣ кун ҳақиқат ё сиёҳӣ,
Ки набвад мормоҳӣ ёри моҳӣ. *Низомӣ*

Ояд зи сияҳсарон сиёҳӣ,
Ту рӯи сапед аз чӣ хоҳӣ? *Шоҳин*

3. он қисми лашкар, ки мунтазам ва ҷанговар нестанд ва барои зиёд нишон додани лашкар ҳамроҳ гирифта мешаванд.

Сиёҳии лашкар наёяд ба кор,
Ду сад марди ҷангӣ беҳ зи сад ҳазор. *Фирдавсӣ*

Чӣ хуш гуфт Фирдавсии номдор.
Зи лашкар сиёҳӣ наёяд ба кор. *Ҳотифӣ*

◇ **сиёҳӣ аз рухи зангӣ шустан** *киноя аз* кори ношуданӣ ва бефоида кардан.

В-агар насиҳати дил мекунам, ки ишқ мабоз,
Сиёҳӣ аз рухи зангӣ ба об мешӯям. *Саъдӣ*

**баъд аз сиёҳӣ ранг нест** *киноя аз* ин ки кор дигар бадтар аз ин намешавад.

Саъдиё, номат ба риндӣ дар ҷаҳон афсона шуд,
Аз чӣ метарсӣ дигар, баъд аз сиёҳӣ ранг нест. *Саъдӣ*

**СИҚАК** I *а.* سکک *ҷ.* **сикка I.**

**СИҚАК** II *а.* سکک *ҷ.* **сикка II.**

Шаб ҳама шаб мардум дар асвоқ ва сикак тавоф мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИҚАНҶ** سکنج *ниг.* **сирка.**

**СИҚАНҶАБИН** سکنجبین *шакли арабишудаи* **сиркангабин.**

Камоли сиканҷабин ғайри камоли сиканҷ ва ангабин бувад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**СИКБО** سکبا шӯрбои сиркой.

Гар барои шӯрбое бар дили инҳо шавӣ,
Аввалаш сикбо диҳанд аз чехра в-он гаҳ шӯрбо. *Хоқонӣ*

Чунин аст осмонро сирату кеш,
Ки ҳалво хоҳию сикбо ниҳад пеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СИКБОҶ** سکباج *ниг.* **сикбо.**

Сахл ... даромад ва гуфт: Меҳмони туам, сикбоҷ мебояд пухт. *Ҷомӣ*

**СИКЕЗ||СИКЕЗА** سکیز||سکیزه ҷастухез ва лагад андохтани чорпоён, ҷуфтак задани ҳайвонот.

**СИККА** I *а.* سکه **1.** оҳане, ки бо он ба филиззот мӯҳр мезананд; оҳане, ки бо он пул зарб мезананд; **сиккаи абдуҳу** мӯҳри ғуломӣ, мӯҳри бандагӣ.

Ситора, ки бар чарх сояд сараш,
Зада сиккаи абдуҳу бар дараш. *Низомӣ*

**2.** пули зарбшудаи филизӣ, пуле, ки ба рӯяш номи подшоҳ зарб шудааст.

Хоҷа Наҷмиддин хутба ва сикка ба номи худ фармуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Саррофи корхонаи дорулъиёри ишқ,
Маскук сохт сиккаи давлат ба номи мо. *Мӯҳьӣ*

**сиккаи соҳибъиёр** пули тиллои холис.

Ҳазор нақд ба бозори коинот оранд,
Яке ба сиккаи соҳибъиёри мо нарасад. *Ҳофиз*

**сиккаи қалб** пули сақат ва носара, пуле, ки аз зари соф нест.

Дил, ки ба ҳадья додамаш, к-ин рухи зард бингарад,
Сиккаи қалб доштам, зар ба иёр дарнашуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сикка задан (ё кардан)** пул баровардан, филиззеро ба шакли пул даровардан, ба филиззе тамға зер кардан.

Амири Хуросон фармояд, то моро сим зананд ва ба ҳамон сикка зананд, ки сими Бухоро дар қадим будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

*Сикка ту зан, то умаро кам зананд,*
*Хутба ту хон, то хутабо дам зананд. Низомӣ*

**сиккаи зар ниҳодан** пули тилло тамға зада баровардан.

Нахустин кас ӯ шуд, ки зевар ниҳод,
Ба Рум-андарун сиккаи зар ниҳод. *Низомӣ*

◇ **сикка ба номи** *касе* **кардан** *киноя аз* эълон кардани подшоҳии касе.

Сикка ва хутба ба номи ман кунӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**сикка бар нақши некномӣ бастан** барои боқӣ гузоштани номи нек корҳои писандида кардан.

Сикка бар нақши некномӣ банд,
К-аз баландӣ расӣ ба чархи баланд. *Низомӣ*

**СИККА** II *а.* سکه роҳи росту ҳамвор; кӯча, маҳалла; раставу бозор.

Ману набизу ба хона-дарун симоъу рубоб,
Ҳасуд бар дару бисьёргӯӣ дар сикка. *Манучеҳрӣ*

**СИККАДУРУСТ** سکه‌درست дурустрафтор, росткор, он кӣ қавлаш бо кораш баробар аст.

Ба санги айб йёри ҳунар намешиканам,
Тариқи сиккадурустони моядор ин аст. *Зуҳурӣ*

**СИККИН** *а.* سکین корд.

Ҷабине тунд чун сиккини ҷаллод,
Нигоҳе тез чун метини Фарҳод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СИКОҲАН||САКОҲАН** سکاهن ранги сиёҳе, ки аз сирко, хокаи оҳан ва пусти анор тайёр карда барои ранг кардани либос, чарм ва ғ. ба кор мебаранд.

Хуме аз хумоҳан барангехта,
Ба хумҳо сикоҳан бар ӯ рехта. *Низомӣ*

Пили теғаш чун сакоҳан сӯхта хайли хазар,
Лоҷарам Ҳиндустон з-он дудмон ангехта. *Хоқонӣ*

**СИЛ** *а.* سل *тиб.* касалие, ки бештар дар шуш пайдо мешавад, туберкулёз.

Ҳасбаву қуланҷу молихулиё,
Сактаву силу ҷузому мошаро... *Румӣ*

**СИЛА||СИЛАТ** *а.* صله||صلت **1.** ато, инъом, бахшиш.

Ман ин силати бузургро, ки арзонӣ доштед, ба дилу дида пазируфтам ва миннати сахт бузург доштам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** подош, мукофот; ҳақ ва музде, ки ба муқобили шеър дода мешавад, ҷоиза, атия; ҳаққи қалам.

Ё силат деҳ *ба ошкор маро,*
Ё ба пинҳон қасида бозфирист! *Хоқонӣ*

Шоир гӯяд: Мадҳ гӯям, мутаваққеъи силаам. *Аҳмади Дониш*

◇ **силаи раҳим** алоқа бо хешу табор ва меҳру муҳаббат ба онҳо, мулоқоти дӯстон ва хешовандон.

Эй бародарзодаи ман, рифқу лутф ба ҷой ор ва силати раҳим нигоҳ дор! *Анварӣ*

Теғе на ба марҳамат кашидаст,
В-аз мо силаи раҳим буридаст. *Ҷомӣ*

**СИЛААНДЕШ** صله‌اندیش талабгори мукофоту бахшиш; умедвори ҳаққи қалам.

Аз ҳеҷ кас наям силаандеши бешу кам,
Маддоҳи фитратам, на Заҳирам, на Анварӣ. *Бедил*

**СИЛАТ** *а.* صلت *ниг.* **сила.**

**СИЛАҲ** *а.* سلح аслиҳа, яроқ.

Пас силаҳ барбандӣ аз илму ҳикам,
Ки ман аз хавфе наёрам пой кам. *Румӣ*

**СИЛАҲДОР** سلحدار яроқдор.

То ҷаҳон будаст, ҷаммошони гул
Аз силаҳдорони хор озурдаанд. *Саъдӣ*

Балои хумор аст дар айши мул,
Силаҳдори хор аст бо шох(и) гул. *Саъдӣ*

**СИЛАҲШӮР||СИЛОҲШӮР** سلحشور||سلاحشور марди ҷангӣ, марди силаҳдор, таҷрибакор дар ҷанговарӣ.

Биёвар май, ки натвон шуд зи макри осмон эмин
Ба лаъби Зӯҳраи чангию Миррихи силаҳшӯраш. *Ҳофиз*

**СИЛЕҲ** *а.* سلیح *имолаи* **силоҳ.**

Силеҳу салаб дод хоҳандаро,
Қавӣ кард пушти паноҳандаро. *Низомӣ*

Нахалад новаки он наргиси хунхор дилам,
То силеҳи дилам он зулфи зиреҳдор бувад. *Муиззӣ*

**СИЛЕҲХОНА** سلیح‌خانه *ниг.* **силоҳхона.**

Зада ақлаш дар ин сарои маҷоз,
Оташ андар силеҳхонаи оз. *Саноӣ*

**СИЛК** *а.* سلک **1.** ришта, ресмони шадаи марворид ва ғ.

Гавҳари силки иттисол шавад,
Роздори шаби висол шавад. *Ҷомӣ*

**силки гуҳар** риштаи марворид; *кинояи аз* сухани манзум.

Бале, нақди баҳри хирад гавҳар аст,
Ба зар назми силки гуҳар хуштар аст. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* саф, қатор, рада.

Дар ин рӯзҳо дузде ба сурати дарвешон баромада буд, худро дар силки суҳбати мо мунтазам кард. *Саъдӣ*

Ҷой дар силки ғуломони ту дорам орзу,
Бахти хобсолуди ман то чашми бедор оварад. *Фазлӣ*

Ва ин каминаро ба ҷои он се кас дар силки он ҷамоат мунхарит гардониданд. *Восифӣ*

◇ **ба силки назм дур чидан** (**ё кашидан**) *кинояи аз* гуфтани ашъори мавзун.

Мӯҳъӣ ба ёди он дури дандон ба силки назм,
Бингар, чӣ гуна чида басе дурри нобҳо. *Мӯҳъӣ*

**дар силки таҳрир кашидан** суханеро балеғ ва фасеҳ ба қалам овардан.

Ва сайрафии андеша онро ба мисқаби фикрат суфта дар силки таҳрир кашид. *Восифӣ*

**СИЛОТ** *а.* صلات *ҷ.* **сила||силат.**

Эшонро Язид силоти гаронмоя ихтисос дод. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳоли Бармика худ маъруф ва машҳур аст, ки силот ва бахшиши эшон бар чӣ дараҷа ва мартаба будааст. (1) *Низомии Арӯзӣ*

**СИЛОҲ** *а.* سلاح яроқ, олоту асбоби ҷанг.

Аҳли шаҳр гурӯҳ-гурӯҳ силоҳ андохта берун меомаданд ва муғулон эшонро ба қатл меоварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Агар он зулфи зиреҳдор силоҳаш набувад,
Хастаи новаки он наргиси хунхор бувад. *Муиззӣ*

**СИЛОҲХОНА** سلاح‌خانه аслиҳахона, яроқхона, анбори аслиҳа.

Ва ҳанӯз ҳеҷ дари силоҳхона боз накарда буданд. *«Таърихи Систон»*

**СИЛОҲШӮР** سلاحشور *ниг.* **силаҳшӯр.**

**СИЛСА** سلسه *шакли кӯтоҳшудаи* **силсила.**

Ду даст андар инон чунон чун андар силсаи дӯзах,
Ду пой андар рикоб эдун чун андар кундаи зиндон. *Унсурӣ*

**СИЛСИЛА** *а.* سلسله **1.** ҳар чизи монанди занҷир бо ҳам пайваста, занҷир; банд, баст.

Он тоҷ бо силсилаи заррин аз бари сари ӯ овехта будӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дилам аз партави хуршеди рухат қандилест
Аз сари зулфи ту овехта бо силсилаҳо. *Ҷомӣ*

Нанишинад ба ҷуз аз майкадаи ишқи бутон,
Муршиди ишқ аҷаб силсила бар по дорад. *Имло*

**дар силсила кашидан** ба занҷир бастан.

Моро бо шахсе дар як силсила кашиданд. *Авфӣ*

**2.** насабнома, шаҷара; насл, авлод, хонадон.

Шунида будам, ки дар силсилаи Фӯлод султони ҷавонест дар ғояти фаҳм ва дар ниҳояти карам. *Восифӣ*

Мурод аз ин китоб ду матлаб аст: яке зикри ансоб ва силсилаи аъқоб. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *маҷ.* ҳалқа, гурӯҳ, ҷамоа, тоифа, даста.

Берун бувад аз силсилаи аҳли иродат,
Ҳар дил, ки на дар турраи пурпечу хами ӯст. *Ҷомӣ*

Инчунин коре дар силсилаи шуаро аз ҳеҷ кас манқул нест. *Восифӣ*

Бо зулфи дилошӯб зи по силсила магсил,
К-ин қоида дар с и л с и л а и пиру ҷавон нест. *Махфӣ*

◇ **силсилаи ашк** *кинояи аз* қатраҳои пайи ҳам чакандаи оби дида.

Чун шамъ силсилаи ашки мо зи дил бар пост,
Таноби хаймаи ин абр аз раги дарьёст. *Носир Алӣ*

**силсилаи зулф** *кинояи аз* ҳалқаҳои зулф, печу хами зулф.

То силсилаи зулфи ту занҷири ҷунун шуд,
Вобастагии ин дили девона фузун шуд. *Ҳилолӣ*

Ҳар шаб ба ёди силсилаи зулфи дарҳамаш,
Сад оҳам аз даруни мушавваш баромадаст. *Шоҳӣ*

**силсилаи мушки ноб** (**ё мушкин**) *кинояи аз* мӯи ҷингила ва пурхаму печ.

Девона мекунӣ дилу ҷони харобро,
Машкан ба ноз силсилаи мушки нобро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СИЛСИЛАМӮ(Й)** سلسله‌مو(ی) чингиламӯй, печидамӯй.

Хотуни ӯ дӯсте дошт хуштабъи зеборӯи силсиламӯй. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИЛСИЛАҶАЪД** سلسله‌جعد *ниг.* **силсиламӯ(й).**

Силсилаҷаъдӣ, бунафшаоразӣ,
Қ-ат Снёвуш афдару Парвез ҷад. *Абӯшуайб*

**СИЛСИЛАЧУНБОН** سلسله‌جنبان ба ҳаракат оваранда, сабабгар; мӯҷиб, боис.

Бар сари худ ҳаваси гашти гулистон дорӣ,
Ҷониби ғайр зи худ силсилаҷунбон дорӣ. *Сайидо*

Боди баҳор силсилачунбони сӯҳбат аст,
Мавҷи шароб доми паризоди ишрат аст. *Соиб*

**силсилачунбон шудан** бо коре боис шудан, кореро сар кардан, мӯҷиб ва боиси оғози коре гардидан.

То боди сабо дар шикани зулфи ту раҳ ёфт,
Баҳри дили мо силсилаҷунбони ҷунун шуд.
*Ҳилолӣ*

Давлат агар силсилаҷунбон шавад,
Мӯр тавонад, ки Сулаймон шавад. *Низомӣ*

**СИЛӢ||СЕЛӢ** سیلی шаппотӣ, торсакӣ, задан бо кафи даст ё паҳлуи панҷаи рост ба рӯи касе.

Яке мезад ба рӯяш сахт силӣ,
Ки ранги қирмизӣ орад ба нилӣ. *Ҳозиқ*

**силӣ кӯфтан** торсакӣ задан, шаппотӣ задан.

Ҳама кеҳтарон з-ӯ барошӯфтанд,
Ба силию мушташ ҳамекӯфтанд. *Фирдавсӣ*

**силӣ хӯрдан** шаппотӣ хӯрдан, шатта хӯрдан, зада шудани торсакӣ ё шаллоқ.

Ҳамехӯрд силию накшод лаб,
Аз он нимаи рӯз то ними шаб. *Фирдавсӣ*

Аз ин тавсанӣ беҳ, ки бошем ром,
Ки силӣ хӯрад маркаби бадлагом. *Низомӣ*

◇ **силии айём** зарба ва фишори рӯзгор, сахтӣ ва душвориҳои рӯзгор.

Нақши муму шӯъла ҳаргиз рост наншинад ба ҳам,
Рӯй аз фӯлод бояд силии айёмро. *Соиб*

**СИЛҚ** *а.* سلق *ниг.* **салқ.**

**СИМ** سیم **1.** нуқра.

Ду сурати асп ёфтанд: яке аз зар ва яке аз сим.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва ҳар куҷо гумон баранд, ки симу зар он ҷост, суҷуд ва хидмат низ он ҷо баранд.
*Аҳмади Дониш*

**сими ноб** (*ё* **сода**) нуқраи холис, нуқраи соф ва беғилу ғиш.

Тоқест бас шигарф, ки болои он ду дар,
Дар зери он сутуни муқаввaф зи сими ноб.
*Восифӣ*

Ба вақти рафтанаш аз сими сода бошад ҷой,
Ба гоҳи хуфтанаш аз мушки суда бошад гоҳ.
*Рӯдакӣ*

**2.** пули нуқра; пул.

Бо чаҳор бадра сим ба хонаи Маҳмуд рафт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Эй гулфурӯш, гул чӣ фурӯшӣ барои сим,
В-аз гул азизтар чӣ ситонӣ ба ҷои сим? *Кисоӣ*

Бифармуд, бифрӯхтандаш ба сим,
Ки раҳм омадаш бар фақиру ятим. *Саъдӣ*

**сими бозоргард** пули роиҷ, пуле, ки дар амал аст.

Ист бо ҷудаш аз паи бозор,
Сими бозоргардро боз ор. *Саноӣ*

**сими дағал** сиккаи пули нуқраи қалб, пули нуқраи сақат ва сохта.

Эй ҳунарҳо ниҳода бар кафи даст,
Айбаҳо баргирифта зери бағал,
То чӣ хоҳӣ харидан, эй мағрур,
Рӯзи дармондагӣ ба сими дағал. *Саъдӣ*

**сими сиёҳ** а) пули сиёҳ, пули пучак, пули майдаи камқимат; б) пули қалб, пули нуқраи сақат ва сохта.

... Қ-он ҷо сари сабз бе зари сурх,
Чун сими сиёҳ норавон аст. *Анварӣ*

**сим задан** пули нуқра сикка задан, пули нуқра баровардан.

Ва ба рӯзгори хилофати амирулмӯъминин Абӯбакри Сиддиқ ... ба Бухоро сим заданд аз нуқраи холис, пеш ба Бухоро сим набуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **сими дият** хунбаҳо, хунпулӣ.

Сими дият буд магар сангро,
Омаду хаст он даҳани тангро. *Низомӣ*

**сими музоб** *киноя аз* оби борон.

Дӯш зи навзодагон даъвати нав сохт боғ,
Маҷлисашон об зад абр ба сими музоб. *Хоқонӣ*

**СИМАНДОМ** سیم‌اندام сафедбадан, он кӣ баданаш монанди нуқра сафед аст.

Буд ҳам ин ҳоҷаро як духтаре, —
Симандоме, каше, хушгавҳаре. *Румӣ*

Нангарад дигар ба сарв андар чаман,
Ҳар кӣ дид он сарви симандомро. *Ҳофиз*

**СИМАТ** *а.* سمت доғ, нишон, нақш, аломат; сифат.

Касе сафаҳоти аҳволи худро ба симати бевафоӣ марқум насозад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИМБАР** سیمبر *ниг.* **симинбар.**

Ба меҳри симбаронем чеҳра карда чу зар,
На ҳамчу содадилон дар ҳавои симу зарем. *Ҷомӣ*

Абруи симбаре мадди назар хоҳам кард,
Шиква аз зулфи парешони ту сар хоҳам кард.
*Сайидо*

**СИМБОР** سیمبار **1.** нуқрабор, нуқрарез; **2.** *маҷ.* ашкафшон, ашкрез.

Симборам зи абри дида, ки боз
Гарчи сангиндил аст, симбар аст. *Анварӣ*

**СИМГУН** سیمگون нуқраранг, сафедранги тобон.

Тани симгун зери мушкин қасаб,
Ниҳон карда чун рӯзи равшан ба шаб. *Хоҷу*

Чун карда пуроб симгун ташт,
Обишхӯри ташнагони он дашт... *Ҷомӣ*

**СИМИЁ** *ю.* سیمیا яке аз илмҳои хурофии асримиёнагӣ — илми тилисм, илми сеҳру ҷоду ва муҷассам сохтани чизҳои хаёлӣ ва мавҳум, илми найрангу шаъбада.

Фаридун илми симиё нек донистӣ, як рӯз худро ба сурати яке аждаҳо баровард.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Рӯбоҳ гуфт: ... ҳар касро, ки дӯст дорем, сирри ин тилисмро бо вай дар миён орем ва ҳақиқати симиё, ки намоише беш нест, бад-ӯ боз намоем.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИМИН** سیمین **1.** нуқрагин.

Чу бинмуд хуршеди рахшон кулоҳ,
Чу симин сипар гашт рухсори моҳ. *Фирдавсӣ*

Қутайба Пайкандро бикушод, дар бутхонае яке бути симин ёфт ба вазни чаҳор ҳазор дирам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ин абруи заррини ҳилоли рамазон аст,
Ё ғабғаби симин санами тангдаҳон аст. *Бадри Чочӣ*

**2.** *маҷ.* сафед, зариф, хушнамо.

Ҳар кӣ бо фӯлодбозу панҷа кард,
Соиди симини худро ранҷа кард. *Саъдӣ*

**бари симин** оғӯш ва синаи сафед.

Симро дар санг бошад ҷо, ту чун ҷо кардаӣ,
Дар бари симин дили сахти чу санги хешро? *Ҷомӣ*

**СИМИНА** سیمینه симин, нуқрагин; (асбоби) аз нуқра сохташуда.

Синф-синф пеши амир оварданд беандоза мол аз заррина ва симина. *«Таърихи Байҳақӣ»*

◇ **(ин) косаи симина** *киноя аз* ситора.

Ин ҳама косаи симина бар ин хони фалак,
Баҳри он аст, ки ногоҳ салос бирасад. *Шамси Табрезӣ*

**СИМИНБАДАН** سیمین بدن нуқраандом; сафедбадан, хушрӯй.

**СИМИНБАР** سیمین بر сафедбадан, хушрӯ, зебо.

Аз ҳама симинбарон бурдӣ ба зӯри панҷа даст,
*Нотавонеро чӣ тоби соиду бозӯи туст? Ҷомӣ*

**СИМИНБУНОГӮШ** سیمین بنا گوش он кӣ нармаи гӯшаш ҳамчун нуқраи хом сафед ва латиф аст (сифати маҳбуба).

Бибурд аз ман қарору тоқату ҳуш,
Бути сангиндили симинбуногӯш. *Ҳофиз*

**СИМИНПАЙКАР** سیمین پیکر *ниг.* **симинбадан.**

Чист он сарве, ки симинпайкар асту ғулъизор,
Бар сараш биншаста мурғе ҷилвагар товусвор? *Восифӣ*

**СИМИНСОҚ** سیمین ساق касе, ки соқаш ҳамчун нуқра сафед аст; *киноя аз* зебо, раъно.

*Ду сумансина, балки симинсоқ*
Бар дари боғ доштанд таёқ. *Низомӣ*

Риштаи тасбеҳ агар бигсист, маъзурам бидор,
Дастам андар соиди ҷонони симинсоқ буд. *Ҳофиз*

**СИМИНЪИЗОР** سیمین عذار *ниг.* **симъизор.**

Бигӯ, ки он бути симинъизори дилбар чист,
Ки нест пеши вай андар шумор талъати хур. *Восифӣ*

**СИМКАШ** سیم کش он кӣ бо кирьётахта кор мекунад, заргар.

**СИМКУШ** سیم کش исрофкор, касе, ки пулро дареғ намедорад.

*Симкушон, к-оташи зар куштаанд,*
Душмани худро ба шакар куштаанд. *Низомӣ*

**СИМО** *а.* سیما **1.** рӯй, чеҳра, талъат.

Қазоро даромад яке хушксол,
Ки шуд бадри симои мардум ҳилол. *Саъдӣ*

Аз доғ саропоям ангуштнамо гардид,
Оинаи симояш мулки дилам оин баст. *Сайидо*

**2.** аломат, нишона; қиёфа.

Чун назари эшон бар ӯ афтод, донистанд, ки ин рӯй симои ҷосусӣ надорад. *«Нигори дониш»*

Ҳар кӣ симои ростон дорад,
Сари хидмат бар остон дорад. *Саъдӣ*

**СИМОБ** سیماب **1.** филизи моее, ки ба ранги нуқра буда, агар ҳарорати ҳаво мӯътадил бошад, аз ҳам ҷудо шуда ба ҳар тараф ҳаракат кардан мегирад, ҷева, зайбақ.

Равон об дар сабзаи обвард,
Чу симоб дар пайкари лоҷвард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Пайкарам мегашт ҳамчун набзи беморон зи ҷо,
То саҳар чун мавҷи симоб изтиробе доштам. *Сайидо*

Аҷуза чун симоб дар изтироб шуда буд аз ваҷҳи духтараш. *Садри Зиё*

**2.** *маҷ.* ашк, оби дида.

Оинавор шоҳиди ором нестем.
Симоб мечакад зи дили беқарори мо. *Шавкат*

◇ **симоби оташин** *киноя аз* офтоб.

Он хояҳои зиррин аз сақфи нимхоя
Симоб шуд, чу барзад симоби оташин сар. *Хоқонӣ*

**симоб шудан** *киноя аз* беқарор шудан; бо изтироб ба ҳаракат омадан; ҷорӣ гардидан; гурезон шудан.

Остонат гунбади симобгунро муттакост,
Бандаи симобдил симоб шуд з-ин муттако. *Хоқонӣ*

Сиришки ман ҳама симоб шуд, намедонам,
Ки кимиёи сабурӣ кадом кас дорад? *Хисрави Деҳлавӣ*

**СИМОБГУН** سیماب گون *симобранг; маҷ.* осмониранг; **гунбади симобгун** *маҷ.* осмон.

**СИМОБДИЛ** سیماب دل беқарор, музтариб.

Остонат гунбади симобгунро муттакост,
Бандаи симобдил симоб шуд з-ин муттако. *Хоқонӣ*

**СИМОК** *а.* سماک *нуҷ.* номи ду ситора дар поёни бурҷи Асад.

Аз саро дамдама то фарқи Сурайё ҷидам,
К-аз Самак тантана то авҷи Симокам дорад. *Шоҳин*

**Симоки Аъзал** ситораи дуйӯми Симок.

Дар масир аз Симоки он ҷадвал
Гоҳ Ромеҳ намуду гаҳ Аъзал. *Низомӣ*

**Симоки Ромеҳ** яке аз ду ситораи Симок, ки дар наздӣ худ ситораи дигаре дорад ва он ситораи сейӯм Найзаи Симок номида мешавад.

**СИМОКАЙН** *а.* سماکین ду Симок; *ниг.* **Симок.**

Гарчи дар ҳалқи Симокайн афканам,
Чун каманди имтиҳон хоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

**СИМОМ** *а.* صمام сарпӯш, даҳантиққӣ.

То самумаш симоми гӯш омад,
Дасти ӯ пойбанди ҳуш омад. *Саноӣ*

**СИМОР** *а.* ثمار *ҷ.* **самар I.**

Анвоъи симор ва фокиҳа пеш ниҳода ва мефурӯхт. (1) *Авфӣ*

Андар он кӯҳ буд ашҷору симор,
Себу амруду анори бешумор. (1) *Румӣ*

**СИМОТ** I *а.* سمات *ҷамъ* **1.** ҷ. **симат.**

Шоҳ Маҳмудро, ки ба сифоти ҳамида ороста буд ва аз симоти маймана пероста, ба кифояти муҳимми Ардашер таъин фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ҳамчун ҷузъи дуйӯми калимаҳои мураккаб омада, маънои сифот (сифатҳо)-ро ифода мекунад, мас. 'писандидасимот', 'ҳақоиқсимот' ва ғ.

**СИМОТ** II *а.* سماط **1.** *дастархони калоне, ки бо неъматҳои гуногун зинат дода шудааст,* дастархони умумӣ.

Симоте бияфганду аспе бикушт,
Ба доман шакар додашон, зар ба мушт. *Саъдӣ*

Даъвати халқро симот ниҳед,
Ишрату айшро бисот ниҳед. *Ҷомӣ*

**2.** фарши меҳмонӣ ва зиёфат (ба рӯи чорпояҳои дароз).

Симоте зада буд, ки даҳ ҳазор сар хон бар рӯи он ниҳода буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

...Симоте густарда ва хоне кашида. *Авфӣ*

**3.** саф, қатор.

Ҳафт сад пили бесутуншакл бо ғавошии мусаввар ва аслиҳаи нафис ва анвоъи ороиши дигар дар халафи ҳар ду симот бидоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИМОТАЙН** *а.* سماطين *шакли дугонаи* **симот** II.

Дурӯя симотайни ороста,
Нишинандагон ҷумла бархоста. (3) *Низомӣ*

Зи Руму зи Эрону аз Чину Занг
Симотайни сафҳо бароварда танг. (3) *Низомӣ*

**СИМОХ** *а.* صماخ||سماخ сӯрохи гӯш, даруни гӯш.

Аммо самъ қувватест тартиб карда дар асаби мутафарриқ, ки дар сатҳи симох аст.
*Низомии Арӯзӣ*

**СИМОЪ** *а.* سماع *ниг.* **самоъ.**

**СИМОӢ** سماعى *ниг.* **самоӣ** II.

**СИМПАЙКАР** سيم‌پيكر *ниг.* **симинпайкар.**

Бас сарвқадони симпайкар,
Чун сабза ба хок хуфта-андар. *Шоҳин*

**СИМСИМ** *а.* سمسم кунҷид; тухми кунҷид.

Симсими муқашшар ва базрулбанҷ ва орди гандум ё ҷавро бикӯбад, мумтазиҷ кунад.
*«Илми симиё»*

**СИМСОИД** سيم‌ساعد сафеддаст, латифдаст.

Дӯш ин дили маро шаби орому ноз буд,
К-он моҳи симсоид бо ман ба роз буд. *Ломеӣ*

**СИМСОР** *а.* سمسار *даллол;* касе, ки моли мардумро фурӯхта медиҳад.

Ман симсори ӯ будам ва матоъи ӯ фурӯхтаме.
*Авфӣ*

**СИМСОҚ** سيم‌ساق *киноя аз* пои сафед, пои зебо.

Соқии симсоқи ман гар ҳама дурд медиҳад,
Кист, ки тан чу ҷоми май ҷумла даҳан намекунад?
*Ҳофиз*

**СИМТ** *а.* سمط шада, риштаи ҷавоҳирот, гарданбанд; **симти лаолӣ** шадаи лӯълӯъҳо.

Бадр бар шоҳи замин симти лаолӣ афшонд,
То чу шоҳи фалакаш дар зару зевар гирад.
*Бадри Чочӣ*

**СИМТАН** سيم‌تن *ниг.* **симандом.**

Бибӯсидӣ аз меҳри он симтан
Рухи лолаву пои сарву суман. *Хоҷу*

То кай аз симу зарат киса тиҳӣ хоҳад буд,
Бандаи ман шаву бархӯр зи ҳама симтанон. *Ҳофиз*

**СИМТАНӢ** سيم‌تنى сафедбаданӣ, зебоӣ.

Накунад ҷомаи зарбафт бадал аъзоро,
Назанад сурати девор дам аз симтанӣ. *Сайидо*

**СИМУРҒ** سيمرغ мурғи афсонавӣ, ки гӯё дар баландтарин қуллаҳои кӯҳи Қоф мезистааст; *муқ.* **Анқо** 1; ◇ **симурғи зарриншаҳпар** *киноя аз* офтоб.

Зоғи сиях бо байзаҳо мекард бозӣ дар ҳаво,
Бирбуд ногаҳ аз қазо симурғи зарриншаҳпараш
*Бадри Чочӣ*

**СИМЪИЗОР** سيم‌عذار он кӣ рӯяш мисли нуқра сафед аст, сафедчеҳра, хушрӯ.

Савдои ҳар касе зару сим аст, з-они мо
Савдои ёри симъизоре ҳамину бас. *Камоли Хуҷандӣ*

**СИН** I||**СИНН** *а.* **1.** سن теъдоди солҳо(-и умр), муддати умр; сол.

Синни ӯ ба бисту панҷ расид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Тавaққуфи ту дар ин син ба коми хоҳиши мо шуд,
Дуои он ки шавӣ пир, босавоб баромад.
*Волеҳи Ҳиравӣ*

**синни булуғ** синну соли ба балоғат расидани инсон — *15-16 солагӣ;* **синни зубул** *синни пирӣ, солмандӣ,* куҳансолӣ; **синни рушд** синни булуғ, балоғат; **синни тамиз** синни балоғат, синне, ки инсон фоидаю зарарро фарқ карда метавонад.

Баҳоуддин ... чун ба синни тамиз расид, хешон вайро ба дуккони дарзӣ фиристоданд. *Ҷомӣ*

**2.** *дандон.*

**СИН** II *а.* سين номи ҳарфи понздаҳӯми алифбои арабии тоҷикӣ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 60 баробар аст.

**СИНА** I سينه **1.** қисми болоии бадани инсон аз тарафи пеш, ки дилу шуш дар таҳи он воқеъ аст, садр.

Дарнаёмад зи роҳи сина ба дил,
То дил аз роҳи сина барнагирифт. *Анварӣ*

Нест ороме даруни сина дилро, Сайидо,
Лаззати осудагӣ аз кунҷи узлат бурдаанд. *Сайидо*

**2.** дил, қалб, замир.

Рӯят ба чунин дида тамошо натавон кард,
Васли ту бад-ин сина таманно натавон кард.
*Камоли Хуҷандӣ*

Намуда пайкари ман махзани ҳазор озор,
Намуда синаи ман миҷмари ҳазор озар. *Садри Зиё*

**синаи танг** дили андӯҳгин, дили ғамнок.

Чун ғунча агар синаи тангам бишикофӣ,
Донӣ, ки набудаст дилафгортар аз ман.*

**сина сипар кардан** барои мудофиаи касе ба пеш баромадан, аз дилу ҷон мудофиа кардан.

Дил новаки мижгони туро сина сипар кард,
Пайкони ту чун бо дили озурда саре дошт. *Шоҳӣ*

3. пистон.

Занах содаву ғабғаб овехта,
Миён лоғару сина ангехта. *Низомӣ*

**СИНАII || СИНАТ** *а.* سنة||سنت ғанавиш, пинак, ғинам, хоби сабук.

...Аз васмати синату навм мубаррост.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СИНАГУДОЗ** سینه گداز дилгудоз; дилсӯз.

Гаҳе чу шамъ кунам гирьяҳои синагудоз,
Гаҳе чу субҳ занам хандаҳои хунолуд. *Бадри Чочӣ*

**СИНАДӮЗ** سینه‌دوز сина маҷрӯҳкунанда.

Ман ба ҳавас намехӯрам новаки синадӯзро,
То накунӣ маломате ғамзаи кинатӯзро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Аз сафи мижгон хаданги синадӯз андохта,
В-аз хами абрӯ камони ҷонситон бардошта. *Савдо*

**СИНАКӮБ** سینه کوب 1. он кӣ ба синаи худ зада, навҳа мекунад; синазан, ба сина зананда; 2. *маҷ.* зиқ ва тангкунанда, дилтанг кунанда.

На саҳобаш раҳ занад, на худ ғуруб,
Вораҳид ӯро фироқи синакӯб. *Румӣ*

**СИНАКӮБОН** سینه کوبان синазанон, аз дарду алам ба сина зада; гирьякунон; навҳакунон.

Шуд сӯи қибла синакӯбон.
В-аз дашт ба сина хокрӯбон. *Шоҳин*

**СИНАРЕШ** سینه‌ریش дилреш; дилозурда (сифати ошиқ).

Синарешони фироқ аз хоки поят сохтанд
Хушкдоруе, ки бар болои марҳам рехтанд. *Ҷомӣ*
Дасти адл, эй синарешон, гар бибахшад марҳаме,
Тоқи Кисро мекунад чоки гиребони шумо. *Урфӣ*

**СИНАСОФ** سینه‌صاف покдил.

Ишқ медонад, ки ҷурми синасофон аз куҷост,
Маҳрами риндони ин майхона истиғфор нест.
*Носир Алӣ*

**СИНАСӮЗ** سینه‌سوز аламнок, пурдард.

Савдо, хамӯш бош, ки з-ин оҳи синасӯз
Якбора ҷумла кавну маконро занад ба ҳам! *Савдо*

**СИНАТ** *а.* سنت *ниг.* **сина** II.

**СИНАХҶ** سنخج *ниг.* **санахҷ.**

**СИНАЧОК** سینه‌چاک 1. *киноя аз* озурдадил, ранҷдида, озоркашида; мотамзада.

Паи дона сайёд шуд синачок,
Ғами домро бурд охир ба хок. *Сайидо*

2. *маҷ.* ошиқи дилсӯхта.

Ҳуснаш аз хат оламе зеру забар дорад ҳанӯз,
Синачокон чун қалам дар ҳар гузар дорад ҳанӯз.
*Соиб*

**СИНД** I سند фарзанди ғайри машрӯъ, фарзанди ғайриқонунӣ; ҳаромзода.

Эй синд, чу астар чӣ нишинӣ ту бар астар,
Чун хештанеро накунад мард мусаххар. *Мунҷик*

**СИНД** II سند 1. номи дарьёе дар вилояти Синд.

Зи Зобулситон то ба дарьёи Синд
Навиштем аҳди туро бар паранд. *Фирдавсӣ*

2. номи вилояте, ки дохили Покистони имрӯза аст.

Чун нома аз Тикинобод бирасид, мисол дод, то нусхаҳо бардоштанд ва [ба] Синду Ҳинд фиристоданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СИНДОН||САНДОН** سندان 1. асбоби оҳангарӣ, мисгарӣ ва заргарӣ, ки ба рӯи он оҳан ва ё филизи дигарро монда бо хоиску кӯба мезананд.

Сари сарварон зери гурзи гарон
Чу сандон буду путки оҳангарон. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* чизи сахт ҳамчун санг ва оҳан, чизи таъсирнопазир, чизи маҳрум аз эҳсосот.

Дил нест, ки дар вай ғами дилдор нагунҷад,
Синдон бувад он дил, ки дарди ёр нагунҷад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чу бинмудӣ ба вақти хашм дандон,
Шудӣ аз ҳайбаташ чун об сандон.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

3. тахтачаи оҳанин бар рӯи дарвоза, ки ҳалқаро ба он мекӯбанд, то ин ки аҳли хона дарвозаро кушоянд.

Қамол, ин ҳалқа бар сандон задан чист?
Агар ҷонест, дар боз аст, дар боз. *Камоли Хуҷандӣ*

4. *киноя аз* дандон.

Парда аз ёқут бар Парвин мабанд,
Хайма аз синҷоб бар синдон мазан. *Анварӣ*

**СИНДОНШИКАН||САНДОНШИКАН** سندانشکن сахт, маҳкам; *киноя аз* гарон, вазнин (гурз).

Зи захми сари гурзи синдоншикан
Барорад дамор аз дусад анҷуман. *Фирдавсӣ*

**СИНДОНШИКОФ||САНДОНШИКОФ** سندانشکاف шикофандан сандон; чоккунандан сандон; *киноя аз* тез, бурранда.

Вагар теғи ту ҳаст сандоншикоф,
Синонам бидаррад дили кӯҳи Қоф. *Фирдавсӣ*

**СИНН** *а.* سن *ниг.* **син** I.

**СИННАВР** *а.* سنور гурба.

Батни сиинаврро шақ кунанд ва шуши ӯ берун оварда хушк созанд. *«Илми симиё»*

**СИНОАТ** *а.* صناعت *ниг.* **саноат.**

**СИНОН** *а.* سنان 1. нӯг, нӯги найза, нӯги теғ ва ғ.

Синонҳои найза ба ҳам баршикаст. *Фирдавсӣ*

Сангпушт пурсид, ки... чӣ кор аст, ки мекунӣ? Каждум ҷавоб дод, ки синони неши худро бар ҷавшани вуҷуди ту мезанам. *«Нигори дониш»*

2. найза.

Лашкар ба иттифоқ ба як бор ҳамла карданд ва даст ба теғу синон бурданд ва аз чапу рост мезаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Оташинхӯе, ки ҳар дам бе сабаб аз рӯи қаҳр
Баҳри қатламм хоста, тиру синон бардошта. *Савдо*

◇ **синон задани хуршед** *киноя аз* нур пошидани офтоб, баромадани офтоб.

Чу хуршед барзад синон аз нишеб,
Шитоб омад аз рафтан андар вуреб. *Фирдавсӣ*

**СИНОНГУЗОРӢ** سنانگزاری найзаандозӣ.

Теғи субҳ аз синонгузорин ӯ
Сипар афганд бо саворин ӯ. *Низомӣ*

**СИНООТ** *а.* صناعات *ниг.* **саноот.**

**СИНОР** سنار *ниг.* **санор.**

**СИНФ** *а.* صنف **1.** қисм; навъ.

Аммо идроки олӣ ду синф бувад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**синф-синф** хел-хел, навъ-навъ.

Синф-синф пеши амир оварданд бе андоза мол аз заррина ва симина. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** гурӯҳ, табақае аз мардум.

Ҳар хулқе, ки бар табиати синфе аз аснофи мардум ғолиб мешавад, дар ибтидо иродатӣ буда бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**СИНӢ** سینی зарфи гирди мусаттаҳ аз тилло, нуқра, мис ва ё биринҷӣ, ки дар он табақ ва хӯрданиҳои дигарро мегузоранд, лаълӣ.

Ту чӣ пиндориё, ки ман малахам,
Ки битарсам зи бонги синию тос. *Хисравӣ*

**СИНҶ||САНҶ** سنج *мус.* яке аз асбоби мусиқӣ; ду табақчаи филизии доирашакл, ки ба ҳамдигар мезананд.

Кӯсу карру духул ва дамома ва синҷ ва най ва ноқус фурӯ кӯфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

В-аз он ҷойгаҳ бонги синҷу дирой
Хурӯш омаду нолаи карраной. *Фирдавсӣ*

**СИНҶОБ** سنجاب *ниг.* **санҷоб.**

**СИОЯТ** *а.* سعایت бадгӯӣ, суханчинӣ, тӯҳмат кардан.

Ба сиояти яке аз муқаррабони ҳазрат Гуштосп маро... маҳбус гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИОЯТНАМО** سعایت‌نما сиояткунанда, бадгӯӣ, тӯҳматгар.

Баъд аз чанд гоҳ ... ба воситаи фасоди муфсидон ва сиоятнамоен он садоқат ба адоват мубаддал гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**СИПАНД** سپند **1.** тухми гиёҳи ёбоие (рута), ки сиёҳранг ва хушбӯй буда, барои дафъи уфунат, захми чашм ва ғ. дуд карда мешавад, ҳазорисpanд.

Чашми бадро сипанд сӯз, Камол,
Ки наяфтӣ миёни сӯхтагон. *Камоли Хуҷандӣ*

Сӯхт андар миҷмари ишқаш дилам ҳамчун сипанд,
Маҳрами ин май накардам соғару бутхонаро.
*Туғрал*

**2.** номи кӯҳе дар Систон.

Ба хуни Наримон миёнро бибанд,
Бирав тозиён то ба кӯҳи Сипанд. *Фирдавсӣ*

**СИПАНДОН** سپندان **1.** гиёҳи худрӯе, ки донаҳои майдаи сиёҳ дорад, сипанд.

Кикизу ганднову сипандону коснӣ —
Ин ҳар чаҳор гуна, ки додӣ, ҳама дижан.*

**2.** сипанддона, тухми сипанд, ҳазорисpанд; *ниг.* **сипанд 1.**

В-он сафои орази ин дилбарон,
Ки бисӯзад чун сипандон дил бар он. *Румӣ*

Пас он гаҳ қафизе сипандони хурд
Ба подоши кунҷид ба қосид супурд. *Низомӣ*

**3.** зарфе, ки дар он сипанддона дуд мекунанд.

**СИПАНДОРМУЗ** سپندارمذ *ниг* **сифандормуз.**

**СИПАНҶ** I سپنج **1.** гузаранда, нопойдор; муваққатӣ; амонат; ориятӣ.

Ки напсандад аз мо бадӣ додгар,
Сипанҷ аст гетию мо бар гузар. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* бошандаи муваққатӣ, меҳмон.

Гар имшаб дар ин хона бошам сипанҷ,
Набошад касеро зи ман ҳеҷ ранҷ. *Фирдавсӣ*

**3.** коза, чайла, хонаи муваққатӣ, ки дар фасли тобистон бар сари киштзор ва полезҳо аз шохҳои дарахт ва алафҳо сохта мешавад; **сипанҷ кардан** муваққатан ҷойгир шудан.

З-ин даху ду назар ба панҷ кунанд,
Худ дар ин панҷ ҷо сипанҷ кунанд. *Саноӣ*

◇ **(ин) сипанҷ саро** дуньё, дуньёи бебақо.

Аз ин се-панҷ туро кому ном ҳосил бод
Ба рағми ҳосиди малъун дар ин сипанҷ саро.
*Убайди Зоконӣ*

**СИПАНҶ** II سپنج чарогоҳе, ки дар он обу алаф бисьёр аст.

Сипанҷи сутурони пайконасум
Зи тороҷи он сабза пай карда гум. *Низомӣ*

**сипар** سپر *асоси замони ҳозираи* **сипардан.**

**СИПАР** سپر **1.** асбоби ҷангӣ, ки аз филиз ё аз пӯсти говмеш ва ғ. месохтанд ва дар вақти ҷанг барои мудофиаи сар ва бадан аз шамшер ва найзаи душман ба кор мебурданд.

Он захм ба сипар дафъ кард. *Авфӣ*

**2.** *маҷ.* мудофеъ, сад, монеи ҳамлаи душман.

Зи ҳар бад туӣ пеши Эрон сипар,
Ҳамеша чу Симурғ густурда пар. *Фирдавсӣ*

Агар замона бинозад зи адли ӯ, на шигифт,
Ки адли ӯ зи ҳаводис замонаро сипар аст. *Муиззӣ*

**сипар ангехтан** ғолиб баромадан, ғолиб шудан; *муқобили* **сипар андохтан.**

Дар арзгаҳи ишқаш фитна сипар ангезад,
Дар размгаҳи зулфаш гардун сипар андозад.
*Хоқонӣ*

**сипар андохтан (ё афкандан)** оҷиз шудан; таслим шудан; *муқобили* **сипар ангехтан.**

Мо сипар андохтем, гардани таслим пеш,
Гар бикушӣ, ҳокимӣ, в-ар бидиҳӣ зинҳор. *Саъдӣ*

Сайидо, гар аз лабаш гӯям ҳадисе дар чаман,
Ғунча аз гул пеши рӯи худ сипар меафканад.
*Сайидо*

**СИПАРАМ** سپرم *шакли кӯтоҳшудаи* **сипарғам.**

Чун сипарам ба миёни базм ба наврӯз,
Дар маҳи баҳман битозу ҷони адӯ сӯз! *Рӯдакӣ*

**СИПАРБОЗ** سپرباز чусту чолок дар сипардорӣ; ҷанговар.

Ҷавоне ба бадрақа ҳамроҳи мо шуд, — сипарбози чархандози силаҳшӯр... *Саъдӣ*

**СИПАРДАН||СИПУРДАН** سپردن **1.** паймудан, тай кардан (роҳро), гузаштан (масофатро).

Панҷоҳ сол аст, ки ин бодияро ба қадам месипарам. *Авфӣ*

Чунин то сипарданд роҳи дароз,
Ба дарьё расиданд ногаҳ фароз. *Хоҷу*

Хон донад, ки бузургон ва мулуки рӯзгор, ки бо якдигар дӯстӣ ба сар баранд ва роҳи маслаҳат сипаранд, вифоқ ва мулотафатро пайваста гардонанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** помол кардан, зери по кардан.

Ҷону сар ҳар ду ба пои ту аз он месупурам,
Ки агар хок шавам, боз ба поят сипарӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Лаб сурх зи сурх лола хӯрдан,
По сабз зи сабзаҳо сипардан. *Ҷомӣ*

**СИПАРДОРӢ** سپرداری бо сипар мудофиа кардан; мудофиа, муҳофиза; **сипардорӣ кардан** муҳофизат намудан, мудофиа кардан.

Диле, к-аз даст хоҳад рафт, беҳ, к-аз даст бигзорем,
Қасе то кай сипардорӣ кунад барги хазонро.
*Соиб*

Сипардорӣ макун, эй чарх, пеши оҳи мазлумон,
Макун андеша аз пайкон, ҳазар кун аз пари тирам.
*Сайидо*

**СИПАРҒАМ** سپرغم райҳон, нозбӯй.

Якояк сипарғам зи бун барканaнд,
Ҳамон шохи нору биҳӣ бишканaнд. *Фирдавсӣ*

Ва бар он бом дарахтҳои норанҷу турунҷу муз ва ғайра кишта... ва гулу сипарғамҳо ҳама навъ кишта. *Носири Хисрав*

**СИПАРӢ** سپری ба поён расида, тамомшуда, хотимаёфта.

Буд беихтиёри пову саре
Ба ҳамин вазъ вазъашон сипарӣ. *Бедил*

**сипарӣ гаштан** *ниг.* **сипарӣ шудан; сипарӣ кардан** ба охир расонидан, тамом кардан, хотима додан; сар то сар гузашта тамом кардан.

Буто, нахоҳам гуфтан тамом(и) мадҳ(и) туро,
Ки шарм дорад хуршед, агар кунам сипарӣ.
*Рӯдакӣ*

**сипарӣ шудан** (*ё* **гаштан**) а) ба охир расидан, тамом шудан, ба интиҳо расидан.

Ва он фалакест забари фалакулбуруҷ ва аз он сӯи ӯ хеҷ нест ва олами ҷисмонӣ бад-ӯ мутаноҳӣ шавад, яъне сипарӣ гардад. *Низомии Арӯзӣ*

Сипарӣ шуд замони навмедӣ,
Шаб баромад ба нури хуршедӣ. *Бедил*

б) аз байн рафтан, нест шудан.

В-он ки лахте намуд чорагарӣ,
Ҳам фусунаш зи чора шуд сипарӣ. *Низомӣ*

Сохт ва карди чизҳо, ки ба воситаи он маош сипарӣ намешавад ва эҳтиёҷ бад-онҳо камтар бошад... *Аҳмади Дониш*

в) *маҷ.* вафот кардан.

Чунон бояд, ки чун сипарӣ шавам, маро ин ҷо дафн кунед. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Якеро аз мулук муддати умр сипарӣ шуд ва қоиммақоме надошт. *Саъдӣ*

**СИПАРҶӢ** سپرجی хуррамӣ, хурсандӣ, айшу ишрат.

Бо моҳи Самарқанд кун оини сипарҷӣ,
Ромишгари хуб овар бо нағмаи чун қанд. *Имора*

**СИПАС** سپس **1.** пас, баъд, сонӣ.

Ва шарҳи ин ҳар ду сипастар ба ҳақиқат гуфта ояд. *Ибни Сино*

**аз ин** (*ё* **он**) **сипас** баъд аз ин, дар оянда, минбаъд.

Басо дило, ки ба сони ҳарир кард ба шеър,
Аз он сипас, ки ба кирдори сангу сандон буд.
*Рӯдакӣ*

Қасеро бувад з-ин сипас тахти ту,
Ба хок андарорад сари бахти ту. *Фирдавсӣ*

**2.** ақиб, қафо.

Ба ҳар ҷӣ ҳукми ту нофиз шавад, чу дарнигарӣ,
Қазо ханӯз ба фарсангҳо сипас бошад.
*Заҳири Форьёбӣ*

**сипас рафтан** ақиб рафтан.

Чун ба худ боз омадӣ, дидӣ зи ҷо,
Қ-ӯ сипас рафтаст бас фарсангҳо. *Румӣ*

**СИПАҲ** سپه *ниг.* **сипоҳ.**

**СИПАҲБАД||СИПАҲБУД** سپهبد сипаҳсолор, сарлашкар, сарфармондеҳи лашкар; соҳиби лашкар, султон, подшоҳ.

Сипаҳбад биёмад ба наздики шоҳ,
Ба ҳам бо бузургони эронсипоҳ. *Фирдавсӣ*

**СИПАҲДОР** سپهدار лашкардор, сардори лашкар, фармонфармои лашкар; соҳиби лашкар, ҳукмрон, подшоҳ.

Сипаҳдорашон Шедаи шердил,
Қ-аз оташ ситонад ба шамшер дил. *Фирдавсӣ*

... Қ-он рӯз, ки Навфали сипаҳдор
Печид инон зи азми пайкор... *Шоҳин*

Сипаҳдори Чин, шаҳриёри Хутан
Расуле баророст аз хештан. *Низомӣ*

**СИПАҲДОРӢ** سپهداری сардории лашкар, фармондиҳӣ.

Бар сипаҳдорияш зи мулку сипоҳ
Хилъати дилхуше расид зи шоҳ. *Низомӣ*

**СИПАҲКАШ** سپه کش лашкаркаш, сардори лашкар.

Сипаҳкаш чу Рустам, гави пилтан,
Ба як даст ханҷар, ба дигар кафан. *Фирдавсӣ*

**СИПАҲСАРВАР** سپهسرور сардори сипоҳ, сарлашкар.

Ситода зи ҳар сӯ сипаҳсарваре,
Гаронмоятар ҳар як аз дигаре. *Ҳотифӣ*

**СИПАҲСОЛОР** سپهسالار сарфармондеҳи лашкар.

Хисрави Парвезро сипаҳсолоре буд ба лашкаркашӣ ва душманкушӣ маъруфу мазкур.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Буд Дилро яке сипаҳсолор,
Номи ӯ Сабру кӯҳи ҳилму виқор. *Мушфиқӣ*

**СИПАҲШИКАН** سپهشکن лашкаршикан, мағлубкунанда ва торумороварандаи лашкар.

Ҳама шертану шамшердасту тирангушт,
Ҳама сипаҳшикану девбанду шершикор. *Унсурӣ*

**СИПЕҲР** سپهر **1.** фалак, чархи фалак; осмон.

Ва ӯ ҷавонест, ки офтоби ҷамолаш бар сипеҳри сабоҳат ва фалаки малоҳат толеъ гашта. *Восифӣ*

Сипеҳри хирадро туӣ офтоб,
Зи файзи ту Юнонзамин нурьёб. *Ҷомӣ*

**сипеҳри барин** осмони баланд; арши аъло.

... Ки оё биҳишт аст ё базмгоҳ,
Сипеҳри барин аст ё чархи моҳ. *Фирдавсӣ*

Шаҳе, ки тахтаи нардаш бувад сипеҳри барин,
Бар он кавкабу сайёра мӯҳраҳост равон. *Восифӣ*

**нӯҳ сипеҳр** нӯҳ табақаи осмон, тамоми осмон, ки қадимиён онро аз нӯҳ табақа иборат медонистанд.

Чандон бақот бод зи таъсири нӯҳ сипеҳр,
К-андар замона табъ чаҳору ҷиҳат шаш аст. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* замона, дунъё; гардиши рӯзгор; тақдир, сарнавишт, қазову қадар.

Манеҳ дил бар ин дилфиребон ба меҳр,
Ки бо меҳрбонон насозад сипеҳр. *Низомӣ*

Зи тороҷи сипеҳри дун бияндеш,
*Ки сад шаҳро кунад як лаҳза дарвеш. Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **сипеҳри бадром** дунъёи ромнашаванда; замонаи каҷрафтор; тақдири носозгор.

Дар ин айём аз таъсири сипеҳри бадром шаҳзода Сантой даргузашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**сипеҳри бӯқаламун** рӯзгори дигаршаванда, толеи тағьирьёбанда, бахти нопойдор.

Дурангии шабу рӯзу сипеҳри бӯқаламун
Паранди умри туро мебаранд рангу баҳо. *Хоқонӣ*

**сипеҳри муқаввас** *киноя аз* осмон.

Ба зери сипар фахри шоҳаншаҳон,
Чу зери сипеҳри муқаввас ҷаҳон. *Ҳотифӣ*

**сипеҳри хаё будан** *киноя аз* ниҳоят шармгин ва хоксор будан.

Муҳити сахо асту кони ато,
Сипеҳри ҳаё асту баҳри вафо. *Садри Зиё*

**СИПЕҲРВОР** سپهروار монанди осмон, мисли фалак.

Сипеҳрвор ба гирди ҳаво ҳамегардад,
Сипеҳр бошад аспе, к-аш офтоб савор. *Унсурӣ*

**СИПЕҲРСОЙ** سپهرسای осмонрас; бисьёр баланд.

Аз рӯи фахр кунгураҳоят сипеҳрсой. *Убайди Зоконӣ*

**СИПЕҲРТИМСОЛ** سپهرتمثال сипеҳрмонанд, осмоншакл; баланд.

Ва ин дигар бурҷест сипеҳртимсол, ки устоди ширинкор хонаи тасвираш ба нақшу нигор пардохта. *Восифӣ*

**сипор** سپار *асоси замони ҳозираи* **сипардан.**

**СИПОР I** سپار **1.** асбоби шӯдгоркунӣ, поза; **2.** олот, асбоби хона, ҷиҳоз.

**СИПОР II** سپار *ниг.* **супор** II.

**СИПОРА** سپاره санги фасон; санг.

Лавҳаш ба канори дил канора,
Сӣ пора дарун, бурун сипора. *Шоҳин*

**СИПОС** سپاس **1.** ҳамду сано; шукр, шукронаи неъмат; **2.** миннат.

Гуфт: Бар мо фариза гашт сипос,
Қ-эминӣ ёфтӣ зи ранҷу ҳарос. *Низомӣ*

**3.** изҳори ташаккур; миннат.

В-аз он пас зи модар ҳазорон сипос,
Бар Искандар — он бандаи ҳақшинос. *Ҷомӣ*
Сипосам ҳамедун аз он рӯзгор,
Ки дарьёфтам чун ту хуррам баҳор. *Савдо*

**сипос додан** шукр гуфтан, *ташаккур изҳор кардан;* **сипос ниҳодан** миннат ниҳодан, миннат кардан.

...Ки гар ман туро хуни дил додаме,
Сипос эч бар сарт наниҳодаме. *Фирдавсӣ*
Дар офтоби ҳаводис бисӯзам авлотар,
Ки баҳри соя ниҳад бар сарам сипос ҳумой. *Заҳири Форьёбӣ*

**сипос пазируфтан** шукр гуфтан, шокир шудан.

Бибурданд наздики гавҳаршинос,
Пазируфт аз андоза берун сипос. *Фирдавсӣ*

**СИПОСА** سپاسه лутф, марҳамат, шафаққат; миннат.

В-аз он пас, ки бад кард, бигзоштам,
Бад-ӯ-бар сипоса напиндоштам. *Абӯшакури Балхӣ*

**СИПОСДОР** سپاسدار миннатдор, ҳақшинос, шукргузор.

Абдулло гуфт: Сипосдорам ва ҳар чи то мумкин гардад, дар ин боб ба ҷой орам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СИПОСТАН** سپاستن таъриф гуфтан, ҳамду сано ва шукр гуфтан.

Афзуние ба ёди ту то чанд костан?
Ҷуз ту касе туро натавонад сипостан. *Шоҳин*

**СИПОҲ||СИПАҲ** سپاه||سپه **1.** лашкар, қӯшун.

Ва чун амир Исмоил хабар ёфт, ки Амр Лайс [тадоруки] ҳарб месозад, вай мар-сипоҳи хеш гирд кард ва улуфаи эшон бидид. *«Таърихи Наршахӣ»*

Сипаҳ хост, к-андешаи ҷанг дошт,
Зи Рустам бад-он гуна дил танг дошт. *Фирдавсӣ*
Сипаҳро гарчи аз шаҳ иззу ҷоҳ аст,
Шукӯҳи ҷоҳи шаҳ низ аз сипоҳ аст. *Ҳозиқ*

Фасли дуюм дар муомалаи мулук бо умаро ва сипоҳ ва тансиқи уммол ва мутасаррифон ва услуби аскардорӣ. *Аҳмади Дониш*

**сипоҳи гарон** лашкари анбӯҳ, лашкари сершумор.

Зи ҷунбидани он сипоҳи гарон
Биҷунбид гетӣ карон то карон. *Шодӣ*

**сипоҳ рондан** лашкаркашӣ кардан, лашкар кашидан.

Зи доду зи бедоду тахту кулоҳ
Сухан гуфтану разму рондан сипоҳ... *Фирдавсӣ*

**2.** ҳар як аз афроди лашкар, лашкарӣ.

Фасли дуюм дар муомалаи мулук бо умаро ва сипоҳ ва тансиқи уммол ва мутасаррифон ва услуби аскардорӣ. *Аҳмади Дониш*

**3.** *маҷ.* мӯҳраҳои шатранҷ, донаҳои шаҳмот.

Пиёда бидиданду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ. *Фирдавсӣ*

**СИПОҲДОР** سپاهدار *ниг.* **сипаҳдор.**

**СИПОҲИГАРӢ** سپاهیگری ҷанговарӣ, аскарӣ; **олоти сипоҳигарӣ** васоили ҷанг, яроқу аслиҳа.

Ӯзбакон... олоти сипоҳигарӣ ва ғайрухум, ки дар хазина ва дар ғайри хазина буд, ба дасти худҳо даровopen. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**СИПОҲОН** سپاهان **1.** шаҳри Исфаҳон.

Кунун сӯи роҳи Сипоҳон шавед,
В-аз ин лашкари хеш пинҳон равед! *Фирдавсӣ*

**2.** *мус.* номи оҳанге аз мусиқӣ.

Эй чанг, пардаҳои «Сипоҳон»-ам орзуст,
В-эй ной, нолаи хушу сӯзонам орзуст. *Шамси Табрезӣ*

**СИПОҲСОЛОР** سپاهسالار *ниг.* **сипаҳсолор.**

Аъзо чу кордорон дар ҳар тараф ба шуғле,
Дил шуд сипоҳсолор в-он ҷумла аз қазо шуд.
*Шамси Табрезӣ*

**СИПОҲСОЛОРӢ** سپاهسالاری сардорӣ, сарлашкарӣ.

Ӯ Рустами Золро сипоҳсолорӣ дод.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СИПОҲӢ** سپاهی мансуб ба сипоҳ; лашкарӣ, ҳарбӣ.

Чу доранд ганҷ аз сипоҳӣ дареғ,
Дареғ оядаш даст бурдан ба теғ. *Саъдӣ*

Муиззӣ... аслаш аз вилояти Нисост, ибтидои ҳол сипоҳӣ буда ва дар хидмати султон Маликшоҳ аз Хуросон ба Исфаҳон афтода.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**сипоҳию шаҳрӣ** ҳарбӣ ва ғайри ҳарбӣ.

Сипоҳию шаҳрӣ ба кирдори кӯҳ,
Саросар ба ҷанг-андарун ҳам гурӯҳ. *Фирдавсӣ*

**СИПРАМ** سپرم *ниг.* **сипарам.**

**СИПУРДАН** سپردن *ниг.* **сипардан.**

**СИПӮЗГОР** سپوزگار *ниг.* **сипӯзкор.**

**СИПӮЗИДАН** سپوزیدن *ниг.* **сипӯхтан.**

**СИПӮЗКОР||СИПӮЗГОР** سپوزکار||سپوزگار таъхирдиҳандаи кор, ақибандозандаи кор; саҳлгир; коҳил, танбал.

Ҳар ки бошад сипӯзкор ба даҳр,
Нӯш дар коми ӯ бувад чун заҳр.
*Абӯшакури Балхӣ*

**СИПӮХТАН||СИПӮЗИДАН** سپوختن||سپوزیدن **1.** чизеро дар чизе ба зӯр фурӯ бурдан, халондан.

Тухми меҳнат бипош дар гилашон,
Ханҷари кин сипӯз дар дилашон.
*Абулаббоси Аббосӣ*

Мебарандаш, месипӯзандаш ба пеш,
Ки бирав, эй саг, ба каҳдонҳои хеш! *Румӣ*

**2.** *маҷ.* баровардан (чизеро аз даруни чизе); нест кардан, бартараф кардан, дур кардан.

На марг аз тани хеш битвон сипӯхт,
На чашми замон кас ба сӯзан бидӯхт. *Фирдавсӣ*

Ба дору ҳама дард биспӯхтанд. *Фирдавсӣ*

**3.** амали алоқаи ҷинсии нару мода.

**СИР I** سیر бехмеваи пиёзмонанд, ки дорои таъму бӯи тунд буда, хосияти доруӣ дорад, саримсоқ.

Ҳаст меҳри замона бо кина,
Сир дорад миёни лавзина. *Саноӣ*

Сир арчи ҳамтавила чу савсан бувад ба ранг,
Ғаммози бӯю ранг бувад бӯи ганди ӯ. *Хоқонӣ*

**СИР II||СИРР** *а.* سر роз; кор ва амали пинҳонӣ, кор ва амале, ки инсон дар дил пинҳон нигоҳ медорад; орзу ва мақсади пӯшида.

Басе пурсида шуд пинҳону пайдо,
Намешуд сирри ин сурат ҳувайдо. *Низомӣ*

Рамзест дар ин амр хафӣ, ман кунам изҳор,
Сиррест дар ин ҳуққа ниҳон, ман кунам ифшо.
*Савдо*

Бираҳонад зи ранҷи обу гилат,
Бирасонад ба сирри ҷону дилат. *Ҷомӣ*

**СИРАТ** *а.* سیرت одат, хислат, хулқу хӯй; табиат; рафтор.

[Исмоили Сомонӣ] амири Хуросон шуд ва ӯро амири Шаҳид хонанд; ӯ ба сирати падари хеш мерафт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маликро сирати ҳақшиносии ӯ хуш омад ва хилъату неъмат бахшид ва узр хост. *Саъдӣ*

Ҳар ки дар ӯ сирати некӯ бувад,
Одамӣ аз одамиён ӯ бувад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**сирату сомон** хулқу феъл, рафтору кирдор, тартибу интизом.

Муроди ҷузъию куллӣ туӣ дар сирату сомон,
Вуҷуди улвию сифлӣ туӣ дар сурату симо.
*Муиззӣ*

**сират гардонидан** феълу хӯй ва тарзи рафторро тағйир додан.

Бӯрайҳон аз он пас сират бигардонид ва ин яке аз шароити хидмати подшоҳ аст. *Низомии Арӯзӣ*

**СИРАТАН** *а.* سیرتا табиатан, ботинан, аз ҷиҳати хулқу хислат.

Мулло Саид Қамари судур суратан гов буданд ва сиратан хар. *Садри Зиё*

**СИРБОЛ** *а.* سربال пероҳан, курта.

Сохт машшотаи бахт аз фалаки атласпӯш,
Шоҳиди тахти туро тукмаи ҷайби сирбол.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**СИРЕШ||СИРИШ** سریش моддаи часпдоре, ки аз хушконида кӯфтани соқаи луобдори гиёҳе ҳосил мешавад ва дар пойафзордӯзӣ, саҳҳофӣ ва ғ. ба кор мебаранд, ширеш.

Захми шамшери ғаматро наниҳам марҳами кас,
Ташти зарринаму пайванд нагирам ба сиреш.
*Саъдӣ*

**СИРЕШИМ||СИРЕШУМ** سریشم моддаи часпандае, ки аз ҷӯшонидани устухон, тағояк, пӯсти баъзе аз ҳайвонот ҳамчун гов ва моҳӣ ҳосил мешавад, дар дуредгарӣ, зингарӣ, камонгарӣ ва ғ. ба кор меравад.

Аз он, ки мадҳи ту гӯям, дуруст гӯяму рост,
Маро ба кор наёяд сирешиму кабдо. *Дақиқӣ*

Сабӯе, ки сӯрох бошад нахуст,
Ба муму сирешум нагардад дуруст. *Низомӣ*

**СИРИШ I** سریش бонг, доду фарьёд, нолаву зорӣ.

Ҷунон бидонам ман ҷои ғилғилиҷгаҳаш,
*Куҷо ба молиши аввал баруфтад ба сириш.*
*Лабибӣ*

Бари фаҳмаш ситора кард хурӯш,
Пеши саҳмаш сириш карда сурӯш. *Саноӣ*

**СИРИШ II** سریش *ниг.* **сиреш.**

**СИРИШК I** سرشک **1.** қатра, чакра; қатраи борон ва ғ.

Он май, ки гар сиришке аз ӯ барчакад ба Нил,
Ҳамвора маст гардад аз бӯи ӯ наҳанг! *Рӯдакӣ*

Гардад шарори нор аз ин қатра чун сиришк,
Борад сиришки об аз он шӯъла чун шарор.
*Муиззӣ*

**сиришки абр** қатраҳои борон.

Дами сарди зимистонӣ, сиришки абри найсонӣ,
Паи ин буд майдоне, ки оламро бихандонад.
*Шамси Табрезӣ*

**сиришки ҳаво** қатра(ҳо)-и оби борон; шабнам.

Ҳавои туро з-он гузидам зи олам,
Ки покизатар аз сиришки ҳавой. *Зайнабӣ*

**2.** оби чашм, оби дида, ашк.

[Сиддиқ] ногоҳ ба хонае расид ва аз он овози гирья шунид, ки зане байте мехонд ва аз дида сиришки гарм меронд. *Ҷомӣ*

Умрест дар фироқаш мерехтам сиришке,
Сад шукр, гаштам охир бар васли ӯ мушарраф.
*Васлӣ*

◇ **сиришки гулфом** *киноя аз* ашки хунин.

Афшонд чунон сиришки гулфом,
К-он нақш намонду шуста шуд ном. *Ҳилолӣ*

**СИРИШҚ II** سرشک **1.** зирк, анбарборис, барбарис; **2.** дарахти гул, ки онро озоддарахт низ мегӯянд ва гулаш сурхтоб аст.

Ҳама дида пур хуну рух пур сиришк,
Сиришкаш равон бар шукуфта сиришк. *Унсурӣ*

**СИРИШКРЕЗ** سرشک‌ریز ашкбор, гирьён.

Мерафт сиришкрезу ранҷур,
Андохта дид доме аз дур. *Низомӣ*

**СИРИШТ** سرشت **1.** фитрат, ниҳод, тинат; асос ва мояи табъу табиат; хулқ, хислат.

Ҳар кӣ ӯ дар сиришт бадгуҳар аст,
Гуфташ аз бад шуниданаш батар аст. *Низомӣ*

Дарахте, ки талх аст ӯро сиришт,
Гараш дарнишонӣ ба боғи биҳишт,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад. *Фирдавсӣ*

Дар сиришти ман гул накиштаанд,
Тухми хори ғам дар гили ман аст. *Мушфиқӣ*

**2.** ҳастӣ, вуҷуд, ҷисм.

Сиришти маро, к-офаридӣ зи хок,
Сиришта ту кардӣ ба нопоку пок. *Низомӣ*

◇ **ба сиришт** ба асл, аслан.

Қор кун ҳам, ки беҳ бувад ба сиришт,
Қори дӯзах зи танбалии биҳишт. *Низомӣ*

**СИРИШТАН** سرشتن **1.** хамир кардан, омехтан; омехта кардан, ихтилот ва имтизоҷ додан.

Гӯянд *пайғамбар... ба дасти худ дар он гавд* орд сириштааст. *Носири Хисрав*

Ба ханҷар хоку хун бо ҳам сириштанд,
Ба зери нахлҳо з-он лола киштанд.
*Бадрии Кашмирӣ*

Дар косаи гардун асалу заҳр сириштанд,
Аз нӯш гузар в-аз алами неш бурун о! *Ҳоҷӣ*

Ин нома, ки баҳри ту навиштам,
Дар вай ҳама хуни дил сириштам. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* сохтан, офаридан, ба вуҷуд овардан.

На шаҳро аз гили дигар сириштанд,
На неъмат з-они ӯ танҳо навиштанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чу тухми ашк ба кулфат сириштаанд маро
Ба ноумедии ҷовид киштаанд маро. *Бедил*

**СИРКА||СИРКО** سرکه||سرکا моен хеле туруш, ки аз дигаргун шудан ва вайрон гардидани шароби ангур ё шираи меваҳои дигар ҳосил мешавад, дар хӯрок ва дорусозиҳо ба кор меравад.

Зи май сирка тавон кардан, ва лекин
Зи сирка май тамаъ кардан наёяд. *Хоқонӣ*

Сирка аз дасти ранҷи хешу тара
Беҳтар аз нони деҳхудову бара. *Саъдӣ*

◇ **сиркаи абрӯ** *киноя аз* чини абрӯ, қошу қабоқ, туршрӯӣ.

Сиркаи абруяш зи бас тундӣ
Дод дандони лутфро кундӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сирка бар абрӯвон** *киноя аз* туршрӯӣ.

Дигар рӯз бар гирди ҳар кӯ давон,
Асал бар сару сирка бар абрӯвон. *Саъдӣ*

**аз гирья сирка ангехтан** сахт гирья кардан, гирьяи ҷонсӯз кардан; **аз лаб сирка рехтан** нолаю фарьёди ҷонгудоз кардан.

Аз гирьяи талх сирка ангехт,
Сирка зи лабони чун шакар рехт. *Шоҳин*

**сирка фурӯхтани ҷабини** *касе киноя аз* туршрӯӣ ва бадқабоқӣ намудан.

Гар ҷабини майфурӯшон сирка бифрӯшад ба мо,
Мастии мо ҳамчу Мансур аз шароби дигар аст.
*Соиб*

**рӯ сирка кардан** *бар касе киноя аз* туршрӯӣ ва бадқабоқӣ намудан ба касе.

Шакар оқил аз дасти он кас нах(в)ард,
Ки рӯ аз такаббур бар ӯ сирка кард. *Саъдӣ*

**СИРКАНГАБИН||СИРКАНГУБИН** سرکنگبین шарбатест, ки аз омезиши сирка бо асал (ё шакар) ҳосил мешавад.

Аз қазо сиркангабин сафро фузуд,
Равғани бодом хушкӣ менамуд. *Румӣ*

**СИРКАПЕШОНӢ** سرکه‌پیشانی туршрӯӣ ва бедимоғ.

Ба нони хушк қаноат наметавон кардан,
Чӣ неъматест, ки афлок сиркапешонист. *Соиб*

**СИРКО** سرکا *ниг.* **сирка.**

**СИРОТ** *л.-а.* صراط **1.** роҳ, тариқ; **сироти мустақим** (*инчунин* **сиротулмустақим**) а) роҳи рост.

Истимоъ фармуд, ки ҳоким ... аз тариқи залоли қадим ба ҷониби сироти мустақим намегароянд.
*«Равзат-ус-сафо»*

б) пул, кӯпрук, пули рост.

Мир Нурулҳасанхон ... сироти мустақим бар рӯи дарьё бизад. *«Хизонаи омира»*

**2.** *д.* пулест гӯё бар болои дӯзах, ки аз мӯй борик ва аз шамшер тезтар буда, бегуноҳон ба воситаи он ба биҳишт гузашта меравад ва гунаҳгорон ба дӯзах меафтанд.

Ҳар кӣ ин ҷо бигзарад аз орзуҳо, Сайидо,
Метавонад ҳамчу барқ осон гузаштан аз Сирот.
*Сайидо*

**СИРОТУЛМУСТАҚИМ** *а.* صراط‌المستقیم *ниг.* **сирот (сироти мустақим).**

Ҷазби якроҳа сиротулмустақим
Беҳ зи дуроҳа тараддуд, эй карим! (а) *Румӣ*

**СИРОЯТ** *а.* سرایت гузаштани чизе ба чизи дигар; таъсир кардан.

Бо гурӯҳе аҳмақони бехирад
Иллати зишташ сироят мекунад. *Шоҳидӣ*

Яке аз вузарои маъзулшуда ба ҳалқаи дарвешон даромад ва баракати сӯҳбати эшон дар вай сироят кард. *Саъдӣ*

Ғами ман чун гузашт аз ҳадду ғоят,
Ба ҳолаш кард ҳоли ман сироят. *Ҷомӣ*

**СИРОҶ** *а.* سراج *шакли арабишудаи* **чароғ||чироғ.**

Даруни дил бифурӯз, эй хаёли дӯст, ки моро
Дар ин сарочаи тира ту нурбахш сироҷӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**СИРОҶУЗЗАФОДЕЪ** *а.* سراج الضفادع **чароғи ғукон; навъе аз чароғ, ки гӯё ғуконро хомӯш мекардааст.**

Сироҷуззафодеъ чироғест, чун барафрӯзанд ва бар рӯи об таъбия кунанд, ҳар зифдаъе, ки дар об бошад, сокин гардад ва мутлақо овоз накунад.
*«Илми симиё»*

**СИРР** *а.* سر *ниг.* **сир** II.

**СИРРАН** *а.* سراً ба таври махфӣ, пинҳонӣ.

Боз як қисм онанд, ки аз ин ҳама фароғате доранд, лайлан ва наҳоран, сирран ва ҷиҳоран кори эшон он бошад, ки мо кием ва аз чӣ дар вуҷуд омадаем.
*Низомии Арӯзӣ*

**СИРФ** *а.* صرف **1.** холис, соф.

Бидон, ки ҳар чӣ андар оташи сирф башитоб гузарад, камтар аз он сӯзад. *Ибни Сино*

**шароби сирф** шароби соф, шароби холис.

Ҳарифи ишқ, ки аз хештан хабар дорад,
Шароби сирфи муҳаббат нахӯрдааст тамом. *Саъдӣ*

**2.** шароби холис; **сирфи беҷодаранг** шароби холиси сурх.

Биё, соқӣ, он сирфи беҷодаранг,
Ба ман деҳ, ки поям даромад ба санг. *Низомӣ*

**3.** маҳз, тамом.

Соҳиру аттор шуд зулфаш, ки ҳар гаҳ бингарӣ, —
Пеша дорад сеҳри сирфу моя дорад мушки ноб.
*Муиззӣ*

Озурдани дида ҷаҳли сирф аст,
Эй дидагудоз, ин чӣ ҳарф аст? *Шоҳин*

**СИРҒИН** سرغین *ниг.* **сарғин.**

**СИРҚ** *а.* سرق *ниг.* **сарқ.**

**СИРҚАТ||САРҚАТ||САРИҚАТ** *а.* سرقة||سرقت **дуздӣ.**

Хуррамободро, ки паноҳгоҳи аҳли сирқат ва фасод буд, мусаххар сохта вайрон гардониданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ин ғулом ... айби сирқат низ дорад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СИРҚОТ||САРИҚОТ||САРАҚОТ** *а.* سرقات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **сирқат||сарқат||сариқат; 2.** шеърдуздиҳо.

**СИСАНБАР** *ю.* سیسنبر гиёҳе монанди наъно дорои баргҳои хушбӯй, гулҳояш сафеди моил ба сурхӣ, тухмҳояш монанди тухми райҳон.

Бӯи сисанбар аз ҳарорати хеш
Ақраби чархро гудохта неш. *Низомӣ*

**СИТ** *а.* صیت **1.** овоз.

Гарат ба меҳр расад сити созу дунбаку кӯс
В-арат зи маҳ гузарад ғулғули дахомаву синҷ...
*Шоҳин*

**2.** овоза, шӯҳрат.

Сити карам ва саховати Ҳотам дар атроф шоеъ шуд. *Авфӣ*

Эй як варақ зи дафтари фазли ту нӯҳ фалак,
Сити камоли ту зи само рафта то Самак. *Шоҳин*

**СИТАБР** ستبر||سطبر **1.** ғафс, кулуфт.

Ногоҳ мехи оҳанин пайдо омад ситабр.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ба дарахти ситабри олишоҳ
Сабзу покизаву баланду фарох... *Низомӣ*

Ман ҳам ҷӯбдаст ба осонӣ аз дасташ рабудам, чунки ситабр ва ноҳинҷор буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** дурушт, дағал.

Ҳамон пероҳани ситабрро пӯшид.
*«Таърихи Табарӣ»*

Ҷома ситабр дид, бирафт ва ҷомаи нарм биёвард.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СИТАБРАҚ** ستبرق *ниг.* **истабрақ.**

Гул ёфт ситабрақи ҳарирӣ,
Шуд бод ба гӯшворагирӣ. *Низомӣ*

**СИТАБРО** ستبرا||سطبرا *ниг.* **ситабрӣ.**

Моддати ҷисмҳо агар холӣ бувад аз сурати ҷисмӣ, ки паҳно ва дарозо ва ситабро дорад...
*Ибни Сино*

**СИТАБРӢ** ستبری||سطبری ғафсӣ, кулуфтӣ; андозаи кулуфтӣ ва ғафсӣ.

Чу як пил аз ситабрию баландӣ,
Ба миқдори ду пилаш зӯрмандӣ. *Низомӣ*

Чун бар тахт баромад дар осмон нигоҳ кард. Гуфт: Имрӯз осмонро ба андозаи ситабрии дурусте ба худ наздиктар мебинам. *«Хористон»*

**СИТАД** ستد: **ситаду дод додугирифт;** муомилаи савдо ва тиҷорат, харидуфурӯш.

Чун чароғед ҳама дар ситаду доди ҳаёт,
Қ-он чӣ' дар шом ситонед, саҳар боз диҳед.
*Хоқонӣ*

**СИТАДАН||СИТОНДАН** ستدن||ستاندن гирифтан; ба зӯр гирифтан, кашида гирифтан.

Ба бедод, к-аз мардумон бистадӣ,
Фароз оваридӣ зи роҳи бадӣ. *Фирдавсӣ*

Бузургзодаи нодон ба шаҳраво монад,
Ки дар диёри ғарибаш ба ҳеҷ настонанд. *Саъдӣ*

Гуфт: Он ки ҳар дираме биситонӣ, аз ҷое биситон, ки ҳалол бувад. *Аҳмади Дониш*

**СИТАМ** ستم зулм, ҷабру ҷафо; беадолатӣ, ноинсофӣ дар ҳаққи касе.

Ва қисмати оби Бухоро вай ниҳод ба адл ва инсоф, то қавӣ бар заиф ситам накунад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

То бар камони абрӯи ту бастаем дил,
Доим нишони тири ситам будаем мо. *Фузулӣ*

**ба ситам** ҷабран, бо зӯрӣ, ба тазйиқ, ба таҳдид.

Ва агар чизе ба ситам сардӣ аз об бибарад ва он чиз зоил шавад, дигар бор он табиат ӯро боз фуруд оварад. *Ибни Сино*

**ситам бардоштан** *аз касе* ситам аз миён бардоштан, зулмро рафъ кардан аз касе, касеро аз ҷабри касе халос кардан; **ситам кардан** ҷабр кардан, дучори азоб намудан.

Ҳамебуд бо сӯги модар дижам,
Ҳамекард бо ҷони ширин ситам. *Фирдавсӣ*

**ситам раво доштан** ҷавр кардан.

Ба ним байза агар шаҳ ситам раво дорад,
Зананд лашкариёнаш ҳазор мурғ ба сих. *Саъдӣ*

**СИТАМАНДЕШ** ستم‌اندیش зулмандеш, он кӣ фикру андешааш дар паи ситаму ҷавр кардан аст; мардумозор, ҷафокор, ҷафопеша.

Табъи мардум суи хубони вафокеш кашад,
Хотири ман ба бутони ситамандеш кашад. *Ҷомӣ*

**СИТАМГАР** ستمگر *ниг.* **ситамгор.**

**СИТАМГАРӢ** ستمگری *ниг.* **ситамгорӣ.**

**СИТАМГОР || СИТАМГОРА || СИТАМКОР || СИТАМКОРА** ستمگار||ستمگاره||ستمکار||ستمکاره ситамкунанда, мардумозор, золим.

Ситамгорае кард бар ман ситам,
Маро бепадар кард бо дарду ғам. *Фирдавсӣ*

Нест бар раҳравон ситамкора
Ҳеҷ душман чу нафси аммора. *Ҷомӣ*

**СИТАМГОРӢ||СИТАМГАРӢ** ستمگاری||ستمگری золимӣ, ҷаврпешагӣ, беадолатӣ, бераҳмӣ.

Буд кораш ҳама ситамгорӣ,
Бевафоию мардумозорӣ. *Низомӣ*

Тараҳҳум бар паланги тездандон
Ситамгорӣ бувад бар гӯспандон. *Саъдӣ*

Вафову аҳд накӯ бошад, ар биёмӯзӣ,
Вагарна ҳар кӣ ту бинӣ, ситамгарӣ донад. *Ҳофиз*

**СИТАМДИДА** ستمدیده зулмдида, мазлум, ҷафокашида.

Надонам, ки чун хуспадат дидагон,
Нахуфта зи дастат ситамдидагон. *Саъдӣ*

Нишон дод як чашма обаш зи дур
Чу ашки ситамдидагон талху шӯр. *Ҷомӣ*

**СИТАМКАДА** ستمکده *киноя аз* дунъё.

Ӯ рафт з-ин ситамкадаю рафт дар пасаш
Нури басар зи босира чун нақш аз китоб. *Савдо*

**СИТАМКАШИДА** ستم‌کشیده ситамдида, зулмдида, зулмрасида.

Дӣ бинавохт ёри ман бандаи ғамрасидаро,
Дод зи лутф чошнӣ ҷони ситамкашидаро.
*Шамси Табрезӣ*

Эй вой бар он ситамкашида
В-аз дасти ситам ба ҷон расида. *Шоҳин*

**СИТАМКАШНАВОЗ** ستمکش‌نواز ҳомии мазлумон, навозишкунандаи зулмдидагон.

Ситамро зи худ дур дорам ба хуш,
Ситамкашнавозам, ситамгоркуш. *Низомӣ*

**СИТАМКОР||СИТАМКОРА** ستمکار||ستمکاره *ниг.* **ситамгор.**

**СИТАМПЕША** ستم‌پیشه золим, зулмпеша, ҷафокор.

Ҷафопешагонро бидеҳ сар ба бод,
Ситам бар ситампеша адл асту дод. *Саъдӣ*

**СИТАМПЕШАГӢ** ستم‌پیشگی ҷафопешагӣ, ситамгарӣ, озордиҳӣ.

В-агар шуғли ӯ ҳам ситампешагист,
Дуои вай аз кӯтаҳандешагист. *Ҷомӣ*

**СИТАМРАСИДА** ستم‌رسیده ситамдида, мазлум, озордида.

Аз ғор оташе берун омадӣ ва он ситамкора бисӯхтӣ ва он ситамрасидаро зиён накардӣ.
*«Таърихи Табарӣ»*

Эй ҷони балокашида, меоҳ
В-эй қалби ситамрасида, менол! *Савдо*

**СИТАМСОЗӢ** ستم‌سازی золимӣ, ҷафопешагӣ, ситамгарӣ.

Шуғли давлат, ки аз ситамсозӣ
Чӣ бувад ҷуз ки гургу харрозӣ. *Саноӣ*

**СИТАНБА** ستنبه **1.** қавӣ ва *калон*ҷусса.

Чун панди фурӯмоя суи ҷӯжа гароянд,
Шоҳини ситанба ба тазарвон кунад оҳанг.
*Ҷуллоби Бухороӣ*

Аз эрониён буд Таҳам кинахоҳ,
Далеру ситанба ба ҳар кинагоҳ. *Фирдавсӣ*

**2.** кареҳманзар, зишт, хунукшакл, бадафт.

Кушт деви ситанбаро аз тоб
Гавҳари чатри ӯ ба ҷои шиҳоб. *Саноӣ*

**СИТЕЗ||СИТЕЗА** ستیز||ستیزه **1.** ҷанг, ҷидол; хусумат, адоват, душманӣ.

Эшон бо мо ситез карданд ва хостаҳои мо ба ҳилат бибурданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Чу лашкар ҳаросон шавад дар ситез,
Сиголиш насозад, магар бар гурез. *Низомӣ*

В-агар ҳамла орем сӯи набард,
Ситеза ба дарьёи ҷӯшон кӣ кард? *Ҳотифӣ*

**ситезу овез** ҷанг, задухӯрд, дарафтидан.

Баъд аз соате, ки муҳораба ва мутарада намуд, аз ситезу овез оҷиз гашта инон бигардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ситез гирифтан** ҷангу хусумат кардан; дарафтидан.

Чун надорӣ нохуни дарранда, тез,
Бо бадон он беҳ, ки кам гирӣ ситез. *Саъдӣ*

**2.** носозгорӣ, мухолифат; хашм, ғазаб.

Латофат кун он ҷо, ки бинӣ ситез,
Набуррад қази нармро теғи тез. *Саъдӣ*

**СИТЕЗАКОР** ستیزه‌کار **1.** ҷангара, инодкор, хусуматҷӯй; **2.** фитнагар, фитнаангез.

Маъшуқа ба ранги рӯзгор аст,
Бо гардиши рӯзгор ёр аст...
Бас булъаҷаби баҳонаҷӯест,
Бас кинакашу ситезакор аст. *Анварӣ*

Чун чашми шер бар гов уфтод, нишонҳое, ки Димнаи ситезакор гуфта буд, ҳамаро дид.
*«Нигори дониш»*

**СИТЕЗАКОРӢ** ستیزه‌کاری **1.** ҷангу хусумат; **2.** носозгорӣ, мухолифат варзидан; **3.** ситам, тааддӣ.

Ситезакорӣ сайлобест, ки қавоиди... мулкҳои деринаро барандозад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ситезакории бедодгар нигар, ки ба ҷаҳл
Расонад аз паи як суд сад зиён ба касе.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИТЕЗАРОӢ** ستیزه‌رائی хусуматандешӣ; якравӣ, инодкорӣ.

Равоеҳи карамат бо ситезароии табъ
Хавоси найшакар орад мизоҷи кисноро. *Анварӣ*

**СИТЕЗАРӮӢ** ستیزه‌روی ситезакор, якрав; гаҷир, бадхулқ.

[Кабӯтар гуфт:] Ин ситезарӯй ба ҳадди тамом камар ба қасди мо барбастааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИТЕЗАРӮӢ** ستیزه‌روئی ситезакорӣ, ҷангарагӣ ва густохӣ; мухолифат ва якравӣ, бадхулқӣ.

Духтаре дошт, ба никоҳи ман даровард, чун муддате баромад, бадхӯӣ ва ситезарӯӣ оғоз кард ва забондарозӣ кардан гирифт. *Саъдӣ*

Агар [ҳасудон] ситезарӯӣ кунанд,ба таҳдиди сиёсате бар кайфияти воқеа вуқуф тавон ёфт.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИТЕЗИДАН** ستیزیدن 1. ситеза кардан; ҷангу хусумат ва хархаша варзидан; 2. мухолифат, носозгорӣ ва якравӣ кардан.

Аз ин хислати замима бипарҳезад ва бо ҳеҷ кас наситезад. *Авфӣ*

Хуш он пунба, ки аз оташ гурезад,
Чу натвонад, ки бо оташ ситезад. *Ҷомӣ*

Ҳасад гар бо банӣ-одам ситезад,
Зи нури дида хуни меҳр резад. *Ҳозиқ*

**СИТЕМ** ستیم 1. рим, мадда, фасоди ҷароҳат.

Гуфт: Фардо ништар орам пеши ту,
Ҳуд биёҳанҷам ситем аз реши ту. *Рӯдакӣ*

2. газак кардани ҷароҳат.

**СИТЕР** ستیر миқъёси вазн, чильяки ман, ки дар ҷоҳои гуногун тафовут доштааст.

Ҳаданге, ки пайкони ӯ даҳ ситер,
Зи тиркаш даровард гурди далер. *Фирдавсӣ*

**СИТЕХ** ستیخ *ниг.* **ситеғ.**

**СИТЕХУН** ستیخون *шакли дигари* **устухон I.**

Бар сарашон барниҳанду пушту ситехун
Сахт гарон санге аз ҳазор ман афзун. *Манучеҳрӣ*

**СИТЕҒ||СИТЕХ** ستیغ||ستیخ 1. рост, ростқад; боло; рост истода.

Хам овард пушти синони ситех,
Саропарда барканд ҳафтод мех. *Фирдавсӣ*

Бад-он гаҳ, ки гирад ҷаҳон гарду меғ,
Гилу пушти чавгонт гардад ситеғ.
*Абӯшакури Балхӣ*

2. куллаи кӯҳ.

Ту гуфтӣ, к-аз ситеғи кӯҳ сайле
Фуруд орад ҳаме аҳҷори садман. *Манучеҳрӣ*

**СИТЕҲИДАН** ستیهیدن *ниг.* **ситезидан.**

Мастеҳ, санамо, чандин, чандин, санамо, мастеҳ!
Май хӯр ба тараб бо ман, бо ман, санамо, май хӯр! (2) *Ломеӣ*

Бад-он кас, ки ҷонаш зи дониш тиҳист,
Ситеҳиданат мояи аблаҳист. (1) *Шокири Бухороӣ*

Хез, Билқисову мастеҳ бо қазо,
Варна марг ояд, кашад гӯши туро. (2) *Румӣ*

**СИТИРЛОБ** سطرلاب||اصطرلاب *ниг.* **сутурлоб.**

**СИТИРЛОБДОН** سطرلابدان||اصطرلابدان *ниг.* **сутурлобдон.**

**СИТИРЛОБНИГАР** سطرلابنگر||اصطرلابنگر *ниг.* **сутурлобнигар.**

**СИТИРЛОБСАНҶ** سطرلابسنج||اصطرلابسنج *ниг.* **сутурлобсанҷ.**

**сито** ستا *асоси замони ҳозираи* **ситудан||сутудан.**

**СИТО I** ستا ситоиш, мадҳу сано.

Чӣ гар ман ҳамеша ситогӯй бошам,
Ситоям набошад накӯ ҷуз ба номат. *Рӯдакӣ*

Аз синон барқи оташи шамшер
Аршиёнро сито фиристодӣ. *Хоқонӣ*

**СИТО II||СИТОӢ** ستا||ستای 1. *мус.* яке аз лаҳнҳои мусиқӣ.

Кабкон бар кӯҳ ба так хостанд,
Булбулакон зеру сито хостанд. *Манучеҳрӣ*

2. *мус.* номи созе ҳамчун танбӯр, сетор.

Ситои Борбад дастон ҳамезад,
Ба ҳушьёрӣ раҳи мастон ҳамезад. *Низомӣ*

Навои Борбаду сози мутрибу мизмор,
Тариқи косагару роҳи арғануну сито. *Хоқонӣ*

**СИТОДАН** ستادن *шакли дигари* **истодан.**

То ситодаст, аз ду чашмаш барнабояд дошт чашм,
То нишастаст, аз ду лаълаш барнашояд-дошт лаб. (1) *Фаррухӣ*

Дар кӯи ту аз ҳуҷуми наззорагиён
Не ҷои ситодан асту не роҳи гурез. (2)
*«Таърихи Фаришта»*

**СИТОЗАН** ستازن сеторнавоз, навозандаи сетор.

Ситозан бароварда бонги суруд,
Суруде навоинтар аз сад дуруд. *Низомӣ*

**СИТОИДАН** ستائیدن *ниг.* **ситудан.**

Ба ҳар кӣ дӯстӣ созам, ҳамешавад душман,
Ҳар он касе ки ситоям, ҳамекунад дашном. *Васлӣ*

**СИТОИШ** ستایش *ниг.* **сито I.**

Ситоиш хуш омадш бар як ҳунар,
Никӯҳиш наёядш хуб з-еч дар. *Абӯшакури Балхӣ*

**ситоиш гуфтан** таърифу тавсиф кардан, мадҳ намудан.

Муллои ҳамсоя ... ҳалвоиро санову ситоиши бисьёр гуфтӣ ва худро бо ӯ дӯсту ошно гирифтӣ. *Савдо*

**СИТОИШГАР** ستایشگر мадҳгӯй, санохон, таърифкунанда.

Хирад бар шуҷоат ситоишгар аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СИТОИШГОҲ** ستایشگاه *адш.* гурезгоҳи қасида, гузариш аз тасвири умумӣ (ташбиб) ба мадҳ.

Ба ному куньятат ороста бод
Ситоишгоҳи шеъру хутба то ҳашр. *Унсурӣ*

**СИТОИШСАРО** ستایشسرا санохон, таърифкунанда.

Ситоишсароён на ёри туанд,
Маломаткунон дӯстдори туанд. *Саъдӣ*

**СИТОК** ستاک навда, нарт, шохи наврустаи дарахт ва ток.

Ман басок аз ситоки бед кунам,
Бе ту имрӯз ҷуфти сабза манам. *Имора*

Савсан латифу ширин чун хӯшаҳои симин,
Шоҳу ситоки насрин чун бурҷи Сарву Ҷавзо. *Кисоӣ*

**СИТОМ** ستام **1.** афзори асп (зин, лаҷом ва ғ.); **2.** лаҷом.

Аз аспони тозӣ ба заррин ситом
Варо буд бевар чу бурданд ном. *Фирдавсӣ*

Дурру марвориди тавқаш ашки атфоли ман аст,
Лаълу ёқути ситомаш хуни айтоми шумост. *Анварӣ*

◇ **ситом афгандан** *лаҷом задан; киноя аз ғалаба кардан,* ғолиб омадан бар чизе.

Чу бар Шабдези шаб гулгуни хуршед
Ситом афганд чун гулбарг бар бед... *Низомӣ*

**ситон** ستان *асоси замони ҳозираи* **ситадан||ситондан.**

**СИТОН** ستان (одами) рӯболо хобида, ба пушт хобида.

Аз зилзилаи ҳамла чунон хок биҷунбад,
К-аз ҳам нашиносанд нигунрову ситонро. *Анварӣ*

**ситон хобондан** *пуштнокӣ ба замин хобондан.*

Якеро амуди бистманӣ бар сина зад, ки ситонаш бихобонид. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**СИТОНА** ستانه *шакли дигари* **остона.**

Ҳар кӣ ӯ сар бар ин ситона ниҳад,
Пой бар тораки замона ниҳад. (1) *Саноӣ*

**СИТОНДАН** ستاندن *ниг.* **ситадан.**

**СИТОР** *а.* ستار *ниг.* **ситора II.**

**СИТОРА I** ستاره ахтар, кавкаб.

Ҳеҷ як чиз зоҳир нест дар назарҳо ҷуз осмони кабуд ва ситорагони баррок. *Аҳмади Дониш*

◇ **ситораи давлат** *киноя аз* толеъ ва бахти нек.

Шабе ситораи давлат ба боми мо афтад,
Ки аз лаби ту шаробе ба ҷоми мо афтад. *Соиб*

**(ин) ситораи думдор** а) *нуҷ.* ҷисми осмоние, ки аз доғи туманӣ ба вуҷуд меояд ва думи дурахшоне дорад, намоён шудани онро қадимиён аломати рӯй додани ягон ҳодисаи наҳс ҳисоб мекарданд; б) наҳс, шум, шумқадам, бехосият.

Мисвоки зоҳид аз сари ӯ дур мекунам,
Дандони ин ситораи думдор мекашам. *Сайидо*

**ситора шумурдан** *киноя аз* шабро бедор гузаронидан.

Ҳикояти шаби ҳиҷрон кӣ боз донад гуфт,
Магар касе, ки чу Саъдӣ ситора бишморад. *Саъдӣ*

**ситора рехтан аз дида** *киноя аз* ашк рехтан.

Ҳамегуфту аз наргисони сиёҳ,
Ситора ҳамерехт бар гирди моҳ. *Фирдавсӣ*

**СИТОРА II||СИТОР** *а.* ستاره||ستار парда, чодир.

Фурӯбурда ҷӯби ситора биканд,
Бизад бар сари шаҳриёри баланд. *Фирдавсӣ*

Ангуштари Муовия дар даст карда ва ситори ӯро бар сар ниҳода ва пераҳани хунолуди Усмонро бар болои хилъат пӯшид. «*Равзат-ус-сафо*»

**СИТОРАБОР** ستاره‌بار *киноя аз* ашкрез, гирьён.

Зад ситора он паямбар бар само,
Мо ситорабор гаштем аз буко. *Румӣ*

**СИТОРАВОР** ستاره‌وار монанди ситора; дурахшон, тобон.

Ду дидаи ману аз дида ашки дидаи ман
Миёни дидаву мижгон ситоравор падид. *Кисоӣ*

**СИТОРАСИПОҲ** ستاره‌سپاه фаровонсипоҳ, серлашкар.

Аё ситорасипоҳе, ки бурҷи исматро
Фуруғи қуббаи меҳри ту ғурраи ғаррост.
*Салмони Соваҷӣ*

**СИТОРАСӮХТА** ستاره‌سوخته бадбахт, бадтолеъ.

Ситорасӯхтагон эминанд аз дӯзах,
Насӯхтаст ба ҳеҷ оташе ду бор сипанд. *Соиб*

**СИТОРАШИНОС** ستاره‌شناس мунаҷҷим.

Кист аз мардуми ситорашинос,
Ки ба ганҷина раҳ барад ба қиёс? *Низомӣ*

**СИТОРАШУМАР||СИТОРАШУМУР** ستاره‌شمر ситорашинос, мунаҷҷим.

Чунин ёфтам з-ахтари ту нишон
Зи гуфти ситорашумар мӯбадон. *Фирдавсӣ*

**СИТОҒ** ستاغ аспе, ки ҳанӯз зин надидааст, той, курраи асп.

**СИТОҒКУРРА** ستاغ‌کره *ниг.* **ситоғ.**

Ман бо ту ром бошам ҳамвора,
Ту чун ситоғкурра ҷаҳӣ аз ман. *Хаффоф*

**СИТР** *а.* ستر **1.** парда; **2.** шарму ҳаё; **ситри исмат** *киноя аз* иффат, покдоманӣ.

Чу он дар паси ситри исмат муқим,
Шунид он чӣ бишнид аз ҳар ҳаким... *Ҷомӣ*

**аз ситри исмат берун овардан** бепарда кардан, беобрӯ кардан...

[Лашкари муғул] ҳеҷ кадомро нагузоранд ва пардагиёнро аз ситри исмат берун оварданд.
«*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**СИТТА** *а.* ستّه шаш; шашгона.

**СИТТИН** *а.* ستّین шаст.

**СИТУДА||СУТУДА** ستوده **1.** мадҳ кардашуда, таъриф кардашуда; **2.** писандида.

Тани хешро зери сиёсати худ дорад, то ба роҳе равад ҳар чӣ ситудатар. «*Таърихи Байҳақӣ*»

Бад-он кай ситуда шавад подшоҳ?
Ки халқаш ситоянд дар боргоҳ. *Саъдӣ*

Беҳтар он аст, ки... бар он чи ситудан ақл ва писандидаи дониш аст, иқбол намоям.
«*Нигори дониш*»

**СИТУДАГУЗИН||СУТУДАГУЗИН** ستوده‌گزین он кӣ интихобаш писандида аст, некинтихоб, хушинтихоб.

Чу расми ӯ биситой, шавӣ ситудаситой,
Чу меҳри ӯ бигузинӣ, шавӣ ситудагузин. *Ломеӣ*

**СИТУДАМАОШ** ستوده‌معاش писандидарафтор, хушмуомила.

Пас он ки оқили комил бошад, бояд ки дӯстӣ бо мардуми донову ситудамаош ва ростгӯй ва хушхӯй ва солеҳ кунад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**СИТУДАН||СУТУДАН** ستودن таъриф кардан, мадҳ намудан, ситоиш кардан; таҳсин кардан.

Ба навбаҳорон биситой абри гирьёнро,
Ки аз гиристани ӯст ин замин хандон. *Рӯдакӣ*

Якеро аз бузургон ба маҳфиле-андар ҳамеситуданд ва дар авсофи ҷамилаш муболаға ҳамекарданд. *Саъдӣ*

**СИТУРГ** سترگ *ниг.* **сутург.**

**СИТУРДАН||СУТУРДАН** ستردن **1.** тарошидан, пок ва тоза кардан (дар бораи мӯй, риш ва ғ.).

Ҷуз хурд кӯдаке набарад мар-туро гумон,
Гар ришу сиблати ту касе пок бистурад. *Ломеӣ*
Кӣ сурате, ки ба умре нигошт, худ биситурд,
Кӣ гавҳаре, ки басе сол суфт, худ бишикаст?
*Анварӣ*

2. тоза кардан, пок кардан, мас. қашав кардани асп.
Тани Рахш бистурду зин барниҳод... *Фирдавсӣ*

**СИФАНДОРМУЗ||СИПАНДОРМУЗ** سفندارمذ||سپندارمذ **1.** моҳи дувоздаҳуми *соли шамсӣ*, ки мутобиқи моҳи феврал аст.

Ҳамерафт сӯи Сиёвахшгирд
Ба моҳи сифандормуз рӯзи ирд. *Фирдавсӣ*

2. рӯзи панҷуми ҳар як моҳи соли шамсӣ.
Зи Чин рӯй яксар ба Эрон ниҳод
Ба рӯзи сифандормуз бомдод. *Фирдавсӣ*

3. фариштае, ки дар эътиқоди зардуштиён олиҳаи замин, дарахтҳо ва ҷангалҳо шумурда мешудааст.

**СИФАТ** *а.* صفت **1.** хосият, хислат; кайфият.

Ҳар подшоҳе, ки аз сифати адл орӣ бошад, монанди абрест, ки борон надошта бошад. *«Фатҳнома»*

2. баён, тавсиф, васф.

Малики Чин лашкарро ба қафо бурд ва моида ниҳод, ки ба сифат рост наёяд. *«Хористон»*

**сифат кардан** баён кардан; васф кардан, тавсиф намудан.

Чун сифат карданд, ки як мард аз лашкари Систон бар дасти қаромита кушта шуд.
*«Таърихи Систон»*

Акнун сифати шаҳри Байтулмуқаддас кунам: шаҳрест бар сари кӯҳе ниҳода ва об нест, магар аз борон. *Носири Хисрав*

3. тарз, ҳолат, равиш.

Ва чун шабонгоҳ шудӣ, ба ҳамин сифат берун омадӣ ва бар тахт нишастӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Сафар биёмаду дар ҳаҷр узрҳо мехост,
Бад-он сифат, ки шуд ин банда шармсори сафар.
*Шамси Табрезӣ*

4. навъ, ҷинс, хел.

Ҳазорон сифат гул дамида зи санг,
Зи садбаргу дуруй в-аз ҳафтранг. *Асадии Тӯсӣ*

5. *грам.* исми сифат.

**СИФЛ||СУФЛ** *а.* سفل пастӣ.

Табъи обро тағйир кард, бар ваҷҳе ки баъд аз иртифоъи мавонеъ майл ба сифл накунад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**СИФЛА** *а.* سفله фурӯмоя, пастфитрат, ноодам, нокас, он кӣ хислатҳои неки инсонӣ надорад.

Ниҳад омили сифла бар халқ ранҷ,
Ки «тадбири мулк асту тавфири ганҷ». *Саъдӣ*

Ба сифлаи камасл накӯӣ кардан ба бадӣ роҳ намудан аст. *«Нигори дониш»*

Пеши ҳар сифла ба ширинсуханӣ лаб макшо,
Шакаристони ту ҳайф аст ба коми магасон.
*Ҳилолӣ*

◇ **гардуни сифла** *киноя аз* дуньёи бадниҳод, дуньёи бевафо.

Гардуни сифла беҳунаронро ривоҷ дод,
Азбаски эътибор ба соҳибҳунар намонд. *Сайидо*

**чархи сифла** *киноя аз* дуньёи бадсиришт, дуньёи бевафо.

Дар зери чархи сифла муносиб набуд, аз он
Зин хокдон бирафту ба ҷаннат муқим шуд. *Савдо*

**СИФЛАГОНА** سفلگانه пастфитратона, пасттинатона, нокасона.

Ба чизе чӣ бояд сар афрохтан,
Ки натвон аз ӯ тӯъмае сохтан?
Чу нохӯрданӣ омад ин сифларанг,
Дар ӯ сифлагона чӣ бозем чанг? *Низомӣ*

**СИФЛАГӢ** سفلگی пастӣ, пастфитратӣ, пасттинатӣ, нокасӣ.

**СИФЛАПАРВАР** سفله‌پرور нокаспарвар, он кӣ ноодамонро дастгирӣ мекунад, ҳомии пастфитратон.

Сабаб мапурс, ки чарх аз чӣ сифлапарвар шуд,
Ки комбахшии ӯро баҳона бесабаб аст. *Ҳофиз*

**СИФЛАТАБЪ** سفله‌طبع пасттабиат, бадсиришт; дунҳиммат; хасис.

Он чӣ андӯхт сифлатабъи лаим,
Баъди марг аз барои душман монд. *Ҷомӣ*
То тавонӣ, хешро аз сифлатабъон дур дор,
Об чун бо хок ҳамроҳӣ кунад, гил мешавад.
*Сайидо*

**СИФЛИЯ** *а.* سفلیه *муаннаси* **сифлӣ||суфлӣ.**

Ва ибтидову интиҳои онро ташхис кунад, ки ақли маҳдуд ба қолиби унсурӣ аз дарьёфти басоити мураккаботи сифлия комоҳӣ оҷиз аст. *Аҳмади Дониш*

**СИФЛӢ||СУФЛӢ** *а.* سفلی паст; поинӣ; *муқобили* **улвӣ;**

**олами сифлӣ** *киноя аз* дуньёи паст.

Дар ҳавои олами сифлӣ чу некӯ бингарӣ,
Софию холӣ набинӣ аз ғубору аз бухор. *Муиззӣ*
Чӣ тавон гуфт з-олами улвӣ,
Он ки бошад зи олами сифлӣ? *«Шаҳномаи Фарғона»*

**СИФОЛ** سفال *ниг.* **суфол.**

**СИФОЛИН(А)** سفالین||سفالینه *ниг.* **суфолин(а).**

**СИФОЛИНЛАБ** سفالین‌لب *ниг.* **суфолинлаб.**

**СИФОЛӢ** سفالی *ниг.* **суфолӣ.**

**СИФОТ** *а.* صفات *ҷ.* **сифат.**

Сифоти он подшоҳ ва ҳульяи ӯ чӣ гуна аст? (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**СИФОҲ** *а.* سفاح зино.

Гар ту хоҳӣ, ки гардӣ ӯро ёр,
Аз ҳарому сифоҳ даст бидор! *Саноӣ*

**СИФР** I *а.* صفر **1.** холӣ, ҳеҷ.

Ин ҷаҳон нафсест, дар исбот ҷӯ,
Суратат сифр аст, дар маънот ҷӯ. *Румӣ*

2. ноль, аломатест дар ҳисоб, ки ба танҳоӣ қимат надорад, аломати ҳеҷӣ.

Гарчи пешанду беш аз ин чӣ ғам аст,
Бешии сифр бешии рақам аст. *Саноӣ*

**СИФР** II *а.* سفر **1.** китоб; китоби мӯътабар; китоби муқаддас.

Гар нишон будӣ аз ин фирӯза сифр,
Нуктае бешак шудӣ ҳар нукта с и ф р. *Ҷомӣ*

Лоҷарам сифр дар миён карда, тақаббуле фармуд, ки маблағе хатир ба хазона расонад.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. ҷилд; пора ва қисми муайяни китоб; қисме аз қисмҳои Таврот: сифри таквин, сифри тасния ва ғ.

Ва ин оят мутобиқ бувад боби аввали сифри таквини Тавротро. *Аҳмади Дониш*

**СИФРВОР** صفروار сифрмонанд, холӣ, тиҳӣ, ҳеҷ.

Суфраи анҷир шудӣ сифрвор,
Гар ҳама мурғон шудӣ анҷирхор. *Низомӣ*

**СИХ** سیخ мили борики филизии нӯгтез; сихи кабоб.

Ба ним байза ки султон ситам раво дорад,
Зананд лашкарнёнаш ҳазор мурғ ба сих. *Саъдӣ*
Бошад он шӯхи кабобӣ дилбари олиҷаноб,
Рӯзу шаб бошад танӯри ӯ пур аз сихи кабоб. *Сайидо*

**СИЮРҒОМИШӢ** *м.* سیورغامیشی инъом.

... Ба отифат ва сиюрғомишӣ махсус гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИЯР** *а.* سیر *ҷ.* **сират.**

Сияри мулук пайваста пеши назар дорам. *Авфӣ*
Таърихи Кайқубод нахондӣ, ки дар сияр
Адлаш зи фазли отифагустар никӯтар аст. *Хоқонӣ*

**СИЯҲ** سیه *ниг.* **сиёҳ I.**

**СИЯҲГАРӢ** سیه گری *ниг.* **сиёҳгарӣ.**

**СИЯҲГИЛЕМ** سیه گلیم *ниг.* **сиёҳгилем.**

**СИЯҲГИЛЕМӢ** سیه گلیمی *ниг.* **сиёҳгилемӣ.**

**СИЯҲГӮШ** سیه گوش *ниг.* **сиёҳгӯш.**

**СИЯҲДИЛ** سیه دل *ниг.* **сиёҳдил.**

**СИЯҲДИЛӢ** سیه دلی *ниг.* **сиёҳдилӣ.**

**СИЯҲКОМӢ** سیه کامی нокомӣ, номуродӣ, сиёҳбахтӣ.

Дар сияҳкомӣ чу шаб рӯи сапед орам чу субҳ,
Бас сапед ояд сияҳ хона ба шаб маъвои ман. *Хоқонӣ*

**СИЯҲКОР** سیه کار *ниг.* **сиёҳкор.**

**СИЯҲКОРӢ** سیه کاری *ниг.* **сиёҳкорӣ.**

**СИЯҲКОСА** سیه کاسه *ниг.* **сиёҳкоса.**

**СИЯҲНОМ** سیه نام *ниг.* **сиёҳном.**

**СИЯҲНОМА** سیه نامه *ниг.* **сиёҳнома.**

**СИЯҲНОМӢ** سیه نامی *ниг.* **сиёҳномӣ.**

**СИЯҲПИСТОН** سیه پستان зане, ки бачаҳояш дар тифлӣ мемиранд.

Карда аз баҳри тифл бе фармон
Дояи табъро сияҳпистон. *Саноӣ*

**СИЯҲПӮШ** سیه پوش *ниг.* **сиёҳпӯш.**

**СИЯҲРӮ(Й)** سیه رو(ی) *ниг.* **сиёҳрӯ(й).**

**СИЯҲРӮЗ** سیه روز *ниг.* **сиёҳрӯз.**

**СИЯҲРӮЗГОР** سیه روزگار *ниг.* **сиёҳрӯзгор.**

**СИЯҲРӮЗӢ** سیه روزی *ниг.* **сиёҳрӯзӣ.**

**СИЯҲСАР** سیه سر *ниг.* **сиёҳсар.**

**СИЯҲЧАРДА** سیه چرده *ниг.* **сиёҳчарда.**

**СИЯҲЧАШМ** سیه چشم 1. чашмсиёҳ, он кӣ чашми сиёҳ дорад.

Надонам, аз чӣ сабаб, ранги ошной нест
Саҳиқадони сияҳчашми моҳсиморо. *Ҳофиз*
Сияҳчашме, гуландоме, назар ошиқхаридоре,
Саропо нозмазлуме — ба ҳусни худ гирифторе. *Сайидо*

2. номи ғуломи Фаррухзод — подшоҳи Эрон дар *«Шоҳнома»*.

Сияҳчашм буд номи он беҳунар,
Ки чун ӯ маёрад гардун дигар. *Фирдавсӣ*

**СИЯҲЧАШМА** سیه چشمه *кинояаз* сиёҳидон, давот.

Ҳар гаҳ ба сияҳчашма занӣ ғӯта сарозер,
Сад гавҳари носуфта барорӣ, чу барой. *Толиби Омулӣ*

**СИЯҲЧОЛ** سیه چال чоҳи торик; зиндони чоҳмонанди торик.

Сияҳчолу мард андар ӯ бастапой
Беҳ аз фитна аз ҷой бурдан ба ҷой. *Саъдӣ*

**СИЯҲӢ** سیهی *ниг.* **сиёҳӣ.**

**СИЯҲҶОМА** سیه جامه мотамгир, мотамдор, азодор.

Уқобайни пӯлод дар чанги ӯ,
Уқобон сияҳҷома з-оҳанги ӯ. *Низомӣ*

**СИҒА**||**СИҒАТ** *а.* صیغه||صیغت 1. тарз, равиш; сурат, шакл.

Ҷиҳати истихлоси нафс ва ирз аз вазъи дебоча бар сиғати мувофиқи одати он ҷамоат ... (аст). *«Ахлоқи Носирӣ»*

Баъди қатли Музаффарҷанг насоро ба сиғаи навкарӣ дар рикоби Амирулмамолик шуданд. *«Хизонаи омира»*

2. *грам.* бо ҷой иваз кардани ҳарфҳо ва тағьир ёфтани ҳаракаҳо шакл ва маънои нав пайдо кардани *калимаҳо дар сарфи забони арабӣ;* 3. *д.* никоҳи муваққатӣ, зан гирифтан бо шартҳои махсус барои муддати муайяни маҳдуде, ки дар вақти хондани никоҳ муқаррар карда мешавад.

**СИҒАР** *а.* صغر хурдӣ; хурдсолӣ.

Дар ҳолати сиғар Бухтуннаср ӯро ба абнои ҷинс асир карда ба Бобул бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**сиғари син(н)** хурдсолӣ.

Рустам-султон ва Абдулло-султон дар сиғари син ба дасти мулозимони Муҳаммадхон кушта шуданд. *«Таърихи Сайидроқим»*

Ба муқтазои фитрат ва давони ҷибиллат ҳам аз сиғари син ... чашми ман ба ҷаҳони фарох боз шуд. *Аҳмади Дониш*

**СИҒАТ** *а.* صیغت *ниг.* **сиға.**

**СИҒОР** *а.* صغار *ҷ.* **сағир.**

Меҳоҳам изоми мулуки изомро аз устухонҳои абиди сиғор ҷудо кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

**сиғору кибор** хурдону бузургон; ҳама.

Пас он гоҳ он абри гавҳарнисор
Гуҳаррез шуд бар сиғору кибор. *Ҳотифӣ*

**СИҚА** *а.* ثقة мӯътамад, марди шоёни бовар.

Турфа ин ки шайх Сайфуддин Муҳаммади Алварӣ, ки марди муттақӣ, фозил, шоири шеърфаҳм, муаррихи ниҳоят сиқа буд, ин матлаъ аз Мир Муҳаммад Аҳсани Эҷоди Сомонавӣ пеши фақир хонд. *«Хизонаи омира»*

**СИҚЛ** *а.* ثقل вазн, вазнинӣ.

Бо лашкаре, ки кӯҳ аз ҳамли он ба сутӯҳ омад ва маркази замин аз сиқли он биҷунбид ..., ба майсара мулҳақ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СИҚОЛ** *а.* صقال сайқал, сайқал додан; ◇ **димоғро сиқол додан** димоғро равшан кардан, димоғ чоқ кардан.

Ва ҳар котиб, ки ин кутуб дорад ва мутолааи он фурӯ нагузорад, хотирро ташҳиз кунад ва димоғро сиқол диҳад. *Низомии Арӯзӣ*

**СИҚОТ** *а.* ثقات *ҷ.* **сиқа.**

Аз сиқоти аҳли Қум ду мақбулулқавл гуфтанд, ки ... қозӣ понсад динор ришват гирифт. *Низомии Арӯзӣ*

Нома набиштанд ва бифиристоданд ба Макка ба дасти саду панҷоҳ мард аз сиқоти Кӯфа. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СИҚОЯ||СИҚОЯТ** *а.* سقايه||سقايت обдиҳӣ; амали обдиҳӣ.

Сиқоя мутасаррифии чоҳи Замзам аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СИҲОМ** *а.* سهام *ҷ.* **саҳм II.**

Чун дид бар камони ту ҳосид сиҳоми ту,
Аз саҳми он сиҳом дуто гашт чун камон. *Манучеҳрӣ*

Ин фақир ... худро ҳадафи сиҳоми маломат мебинад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СИҲӢ** سهی *аслаш* **саҳӣ.**

**СИҲҲАТ** *а.* صحت **1.** дурустӣ, ростӣ, мувофиқ будан ба ҳақиқат ва воқеият.

Туро *бар сиҳҳати ин сухан бурҳоне бояд. Авфӣ*

**2.** саломатӣ, тандурустӣ.

Ҷавонӣ ба пирӣ бадал шуд, сиҳҳат маъдум ва мараз мултазим гашт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Лаззати дарди муҳаббатро зи бедардон мапурс,
Қадри сиҳҳатро надонад ҳар кӣ ӯ бемор нест. *Махфӣ*

**3.** тандуруст; **сиҳҳату саломат** тандуруст; беосеб, беиллат.

Ҳазрати охунд ... имрӯз ... сиҳҳату саломат халос шуданд, хеле болиданд ва ба худ фахр карданд. *Садри Зиё*

**СИҲҲАТӢ** صحتی саломатӣ, тандурустӣ.

**СИҶИЛ(Л)** *а.* سجل **1.** ҳукмномаи бо мӯҳр тасдиқшудаи қозӣ.

Чу қозӣ ба фикрат нависад сиҷил,
Нагардад зи дасторбандон хиҷил. *Саъдӣ*

**сиҷилли гуноҳ** айбнома, гуноҳномаи расмӣ.

Сиҷилли гуноҳи маро пеш каш,
Хате дар рақамкардаи хеш каш! *Ҳотифӣ*

**2.** қабола, ҳуҷҷат, васиқа.

Зи Ҷомӣ ин на ҷавоб аст номаи караматро,
Ба қосидони дарат медиҳад сиҷилли ғуломӣ. *Ҷомӣ*

Шахсеро фармуд, ки он сиҷилро, ки ҷиҳати фарзандон навишта буданд, ... бо овози баланд бихонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** ҳукмнома, фармон.

Сиҷилли султон бар мардум хонданд, ки амирулмӯъминин мефармояд, ки ҳуҷҷоҷро имсол маслаҳат нест ... *Носири Хисрав*

**сиҷилли мудоро** сулҳнома, паймони сулҳ.

Нависандае коғазу нома ҷуст,
Ки созад сиҷилли мудоро дуруст. *Ҳотифӣ*

**сиҷил кардан** бо мӯҳру имзо тасдиқ кардан, ҳукмнома ё васиқаро мӯҳру имзо кардан.

Он касон гувоҳӣ набиштанд ва ҳоким сиҷил кард дар маҷлис. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СИҶН** *а.* سجن зиндон.

Сиҷни дилам чоҳи занахдони туст,
Қай талабам з-ин чаҳу зиндон наҷот. *Шамси Табрезӣ*

**СИҶОФ** *а.* سجاف пардаи дар, ки аз миён чок дорад; парда.

Ҳам арақ карда зи бисьёрӣ(-и) лиҳоф,
Сар бибаста рӯ кашида дар сиҷоф. *Румӣ*

**СО** سا *шакли кӯтоҳшудаи* **сов I.**

То Рум зи Ҳинд лоҷарам, шоҳо,
Гетӣ ҳама зери боҷу со кардӣ. *Асҷадӣ*

**СОАТ** *а.* ساعت **1.** миқьёси замон, як ҷузъ аз бисту чор ҷузъи як шабонарӯз, ки аз шаст дақиқа иборат аст.

Ғами ишқи ту дар ҷон ҳеҷ кам нест,
Чӣ ҷон кам, ки ҳар соат фузун аст. *Анварӣ*

**2.** вақти муайян, вақт, муддат, дам, лаҳза.

Чун гозуре аз дур ҷома бар санг занад, захми ҷома набинӣ ва то соате овоз шунавӣ. *Ибни Сино*

Ман он соат ангуштам душманаш,
Ки Хисрав фурӯтар нишонд аз манаш. *Саъдӣ*

**соати сангин** лаҳзаҳои душвор, вазнин, номуборак.

Дар қадомин соати сангин надонам нӯҳи ғам,
Дар замини синаи мо хоксорон ҷо гирифт. *Соиб*

**соати саъд** вақт ва фурсати мусоид барои иҷрои коре (мувофиқи ақидаи хурофии ситорашиносони қадим), вақти нек, вақти хуҷиста.

Он ҳазрат дар соати саъд ба шаҳр даромада ва қудум бар маснади падар ниҳод. *«Таърихи Фаришта»*

Соҳибқирон фармон дод дар соати саъд устодони банно ва муҳандисони доноро ҷамъ карданд, ... кӯшке дар шимоли Самарқанд бино ниҳоданд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**соат ба соат** ҳар соат, ҳар замон, дам ба дам, зуд-зуд.

Дар аснои ин зиёфат ҳазрати эшон соат ба соат ба ҳарамсарои худ медаромаданд. *Садри Зиё*

**дар соат** дарҳол, дарҳол, зуд.

Онро ба даветдор андохт ва дар соат имзо кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**3.** асбоби вақтшиносӣ.

**СОАТАН** *а.* ساعةً: **соатан фа-соатан** *ниг.* **соат 2 (соат ба соат).**

Тавотури алтоф ... ба ин камина соатан фа-соатан, бал лаҳзатан фа-лаҳзатан ... дар тазоюд буд. *Восифӣ*

**СОБЕЪ** *а.* سابع *шумораи тартибӣ* ҳафтум.

Собеъ аз сомин надонам, зол(л)аам,
Чун ҳамегирьяд фалак аз нолаам. *Румӣ*

Ҳоли хидматаш дар муҷаллади собеъ мазкур хоҳад шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОБИР** *а.* صابر сабркунанда, шикебанда.

Ошиқи ӯ гоҳ чун Яъқуб аз ғам шефтаст,
Гоҳ чун Айюб дар ранҷу балоҳо собир аст. *Муиззӣ*

Ошиқи дарвеш то дон ист завқи ишқи ёр,
Бар ҷафоҳои ту собир в-аз балоҳо шокир аст.
*Ҷомӣ*

**СОБИРИН** *а.* صابرين *ҷ.* **собир.**

Агар банда аз аҳли фақр ва таҷрид бувад, дар зумраи мутаваккилин ва собирин дохил шуда дуо кунад ва накунад, мусовӣ бошад. *Аҳмади Дониш*

**СОБИРӢ** صابری сабру тоқат, шикебоӣ.

Чу баргашт аз ман он маъшуқи мамшуқ,
Ниҳодам собириро санг бар дил. *Манучеҳрӣ*

Маро гӯӣ, ки рав, бо собирӣ соз,
Ту худ мегӯӣ, аммо гӯ, ки он ку?!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СОБИТ** *а.* ثابت **1.** босабот, устувор, маҳкам, мустаҳкам, пойдор.

Асби ман дар шаб давон ҳамчун сафина дар халиҷ,
Ман бар ӯ собит чунон чун бодбон андар суфун.
*Манучеҳрӣ*

Дилат равшану вақт маҷмӯъ бод,
Қадам собиту поя марфӯъ бод! *Саъдӣ*

**собит кардан** а) гузоштан, муқаррар кардан; муайян (таъин) кардан.

Эй ҷавонмард, бар ман ҳаққе бузург собит кардӣ!
*Авфӣ*

Қозӣ, ки ба ришват бихӯрад панҷ хиёр,
Собит кунад аз баҳри ту даҳ харбузазор. *Саъдӣ*

б) исбот кардан.

Макру қайди он маккорро ба далоилу бароҳин собит карданӣ мешуданд, ба ҳеҷ ваҷҳ мақбул намеафтод. *Садри Зиё*

**собит шудан** а) устувор шудан; б) исбот ёфтан.

Ба як гувоҳ ҳукм собит нашавад ва ман бе фоида сухан гуфтан сазовор надидам. «*Нигори дониш*»

**2.** барқарор; беҳаракат.

Кавокибрози собит то ба сайёр,
Дақоиқро ҳама паймуда миқдор. *Низомӣ*

Сипеҳри пир надорад хабар зи ҳайати хеш,
Ки собит ин зи чӣ шуд в-он чӣ шуд, ки сайёр аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СОБИТА** *а.* ثابته *муаннаси* **собит** 2 ; *нуҷ.* ситорае, ки мувофиқи тасаввури ситорашиносони қадим дар як ҷо барқарор аст ва ҳаракат намекунад; *муқ.* **сайёра.**

**СОБИТОТ** *а.* ثابتات *ҷ.* **собита.**

Собитотро дар фалаки ҳаштӯм, ки иборат аз курсист, манозил таъин фармуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**СОБИТУРРАЪЙ** *а.* ثابت‌الرأی устуворраъй; он кӣ фикру андешаи дуруст ва устувор дорад.

Пас дабир бояд, ки каримуласл, шарифулъирз, дақиқунназар, амиқулфикр, собитурраъй бошад.
«*Оини нигориш*»

**СОБИТҚАДАМ** ثابت‌قدم мустаҳкам раванда ва ё истанда; устувор, пойдор, матин.

Ошиқи собитқадам он кас бувад, к-аз кӯи дӯст
Рӯ нагардонад, агар шамшер борад бар сараш.
*Ҷомӣ*

Собитқадам фитод Ҳилолӣ ба роҳи ишқ,
Ӯро дар ин тариқ аҷаб истиқомат аст. *Ҳилолӣ*

**СОБИҚ** *а.* سابق **1.** гузашта; пешина; **собиқу лоҳиқ** пешина ва баъдина; пешина ва нав эҳдосшуда, ба вуҷуд овардашуда.

Сиво ... қариб чиҳил қалъаи собиқу лоҳиқи мамлув аз сомони қалъадорӣ ба ҳам расонид.
«*Хизонаи омира*»

**2.** сабқатгиранда, пешӣ гиранда (дар мусобиқа); пешқадам.

Агар ба фазл ва собиқаат мегӯӣ, ӯ собиқи илм аст. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Собиқи майдон бувад ӯ лоҷарам,
Қиблаи ҳар форисе маҳваш бувад. *Шамси Табрезӣ*

**СОБИҚА** *а.* سابقه **1.** гузашта, кори пешина; рафтор ва муносибати гузашта, рӯйдода.

Он нест, ки Ҳофизро риндӣ бишуд аз хотир,
К-ин собиқаи пешин то рӯзи пасин бошад. *Ҳофиз*

... Бе собиқаи ҷурме бачаи туро ба қатл расонд.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**2.** *маҷ.* ошноӣ, шиносоӣ.

Яке аз руасои Ҳалаб, ки собиқа дар миёни мо буд, гузар кард. *Саъдӣ*

**собиқаи маърифат** муносибати ошноӣ ва шиносоӣ дар гузашта; шиносоии дерина.

Наздики соҳибдевон рафтам ба собиқаи маърифате, ки дар миёни мо буд ва сурати ҳолаш бигуфтам. *Саъдӣ*

Амири мазкур ба мавлоно Биноӣ гуфтанд, ки моро ба баъзе аз маходим собиқаи маърифате нест.
*Восифӣ*

**СОБИҚИЯТ** *а.* سابقيت пешӣ, пешигарӣ, пешдастӣ, пешқадамӣ; афзалият.

Агар ба фазлу собиқият мегӯӣ, ӯ собиқи илм аст.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**СОБИҚУЛИНЪОМ** *а.* سابق‌الانعام касе, ки дар гузашта неъматҳо додааст, касе, ки инъомҳо бахшидааст.

Чӣ ҷурм дид худованди собиқулинъом,
Ки банда дар назари хеш хор медорад. *Саъдӣ*

**СОБУН** *ю.-а.* صابون он чӣ аз чарбу ё равғанҳои наботӣ бо омехтани сода ва ишқор сохта мешавад ва барои шустушӯи бадан ва либос ба кор меравад; ◇ **бо собуни** *касе* **ҷома шустан** *киноя аз* сару кор доштан бо касе; озмудан касеро; ба воситаи касе кореро анҷом додан.

Шӯхи собунпаз, ки мегӯянд бошад тундхӯ,
Ҷомаи худ борҳо шустем бо собуни ӯ. *Сайидо*

**СОБУНПАЗ** صابون‌پز косибе, ки собун тайёр мекунад, собунсоз.

**СОБУТА** صابوته‖سابوته зани пир.

Маро, ки сол ба ҳафтоду шаш расиду рамид
Дилам зи шуллаи собутаву зи ҳурраи тоз.
*Қареъуддаҳр*

**СОВ I** ساو хироҷ, молиёт, андозе, ки подшоҳони забардаст аз феодалҳо ва зердастони худ мегирифтанд.

Ҳамедод ҳар сол бо Сом сов,
Ки бо вай ба размаш набуд эч тов. *Фирдавсӣ*

Гурӯҳе биёмаданд аз Туркистон, ... гардан биниҳоданд ва фармонбардор гаштанд ва сову боҷ бипазируфтанд. *«Таърихи Табарӣ»*

**СОВ** II ||**СОВА** ساو||ساوه холис (дар боран тилло); тиллои реза-реза.

Бодро кимиёи суда кӣ дод,
Ки аз ӯ зарри сов(а) гашт гиё. *Фаррухӣ*

Чу ҳуронанд наргисҳо, ҳама симин табақ бар сар,
Ниҳода бар табақҳо-бар зи зарри сов соғарҳо.
*Манучеҳрӣ*

**СОВАРӢ** *т.* ساوری тӯҳфа, ато, инъом, ҳадья.

[Меҳроб] соварие подшоҳона назди сипоҳи Афросиёб фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

Амир Оқбуқо бар ҷаноҳи истеъҷол ба истиқбол шитофт ва совариву пешкашҳои сазовор ба маҳалли арз расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОВИДАН** ساویدن **1.** соидан, молидан.

Синаи нармаш чу месовам ба зери дасти хеш,
Бинам он сина ба нармӣ парниёне дигар аст.
*Муиззӣ*

**2.** ба ҳам молида майда кардан; сӯҳон кардан.

**СОД** I ساد соф, холис.

Боғ пур аз ҳаҷла шуд, роғ пур аз лола шуд,
Дашт пур аз даҷла шуд, кӯҳ пур аз мушки сод.
*Манучеҳрӣ*

**сод кардан** ҷузъ кардан, пора кардан.

Дарахтон, ки кишта надорем ёд,
Ба дандон ба ду нима карданд сод. *Фирдавсӣ*

**СОД** II *а.* صاد номи ҳарфи ҳафдаҳуми алифбои арабии тоҷикӣ ص, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 90 баробар аст; **чашми сод** чашми содмонанд, чашми ҷозибадори шӯхи маҳбуба.

Ҳар куҷо чашми сод во гардид,
Маҳви ороишу сафо гардид. *Бедил*

**СОДА** ساده **1.** пок, тоза.

Гирифта ҳама лакҳану баста рӯй,
Кеҳу меҳ занах сода карда зи мӯй. *Асадӣ*

Чун гунбаде ба кӯҳна мазорест чархи меҳр,
Лавҳе дар ӯ, вале зи хати меҳр сода аст. *Савдо*

**2.** холис, пок, соф (оид ба тилло, нуқра ва ғ.).

Гуфтамаш: Нукраи содаст узори ту зи ҳусн,
Гуфт: Рӯи ту зи ғам ҳамчу зари сода чарост?
*Бадри Чочӣ*

Нозуктарӣ зи барги суман варна гуфтаме:
Бар шакли сарв рехта аз сими содае. *Ҷомӣ*

**3.** соф, пок (аз олоиши бадӣ ва макру фиреб).

Якеро чу Саъдӣ дили сода буд,
Ки бо содарӯе дарафтода буд. *Саъдӣ*

**4.** нодон, гӯл.

[Абулҳайхоҷа] дар боби муомалоти расмӣ ва муҳовароти урфӣ он қадар сода ва бевуқуф буданд, ки ба ҳеҷ ваҷҳ имтиёзи чизе карда наметавонистанд.
*Садри Зиё*

**СОДАГӢ** سادگی покӣ, тозагӣ, софӣ, холисӣ.

Чун рӯи оина, ки ба нақшу нигор нест,
Он содагӣ зи нақш, — ҳама нақшҳо дар ӯст.
*Шамси Табрезӣ*

Ба он соид яқин шуд лофи симам,
Ки он аз содагӣ будасту хомӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**СОДАЗАНАХ** ساده‌زنخ ҷавоне, ки ҳанӯз ришу мӯйлабаш насабзидааст; бериш.

Кӯдаке содазанах бар вай бигузашт. *Авфӣ*

**СОДАИЗОР** ساده‌عذار содарӯй, софрӯй; *маҷ.* зебо.

**СОДАИЗОРӢ** ساده‌عذاری содарӯӣ, тозарӯӣ, софрӯӣ; *маҷ.* хушрӯӣ.

Агарчи чеҳраи худро ба хатту хол орост,
Вале ба содаизорист дар ҷаҳон машҳур. *Восифӣ*

**СОДАЛАВҲ** ساده‌لوح *киноя аз* содадил, нодон, гӯл.

[Домулло Шермуҳаммад] дар умури дуньявӣ ва муомалоти расмӣ зиёда бевуқуф ва ниҳоят содалавҳ буданд. *Садри Зиё*

**СОДАЛАВҲӢ** ساده‌لوحی содадилӣ; гӯлӣ.

Надорам имтиёз аз неку бад аз содалавҳиҳо,
Бувад шамшери душман дар назар абрӯи эҳьёям.
*Шавкат*

Дар гулистоне, ки мурғон кӯси реҳлат мезананд,
Содалавҳӣ бин, ки фикри ошьён дорам ҳанӯз.
*Сайидо*

**СОДАРӮ(Й)** ساده‌رو(ی) он кӣ ҳанӯз ришаш набаромадааст; *маҷ.* хушрӯ.

Чанд, Бепул, аз ҷафои содарӯёни замон
Бар тани маҷрӯҳ захми ройгон бардоштан? *Савдо*

**СОДИР** *а.* صادر **1.** берун раванда, бароянда; *муқобили* **ворид.**

Эй накӯкоре, ки холӣ нест аз инъоми ту
Ҳар куҷо дар ҳафт кишвар ворид асту содир аст.
*Муиззӣ*

**содиру ворид** раванда ва оянда.

Содиру ворида атоҷӯён
Гашта аз ҳар суе бад-ӯ пӯён. *Саноӣ*

**2.** баромада, рӯйдода, ба вуқӯъ омада; **содир шудан** пайдо шудан, рӯй додан, воқеъ шудан, ба вуқӯъ омадан.

Он чӣ аз тақсирот аз ӯ содир шуда буд, бармешумурд. *Авфӣ*

Маъсият аз ҳар кӣ содир шавад, нописандида аст ва аз уламо нохубтар. *Саъдӣ*

Агар ин хиёнат аз ту содир шуда, ба сазо хоҳӣ расид. *«Нигори дониш»*

**СОДИС** *а.* سادس *шумораи тартибӣ* шашӯм.

Хуш аст мутрибу соқию май ба як-ду ҳариф,
В-аз ин шумор, ки кардам рақиб содис шуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**СОДИҚ** *а.* صادق **1.** ростгӯй, росткор.

Як олиму сад ҳазор ҷоҳил,
Як содиқу сад ҳазор козиб. *Анварӣ*

Дар он миён лавҳае аз санги сафед — мусаффотар аз синаи содиқон ва муҷаллотар аз қулуби орифон пайдо шуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**2.** рост, дуруст ва самимӣ; бовафо, вафодор.

Ёри мувофиқ буд ва иродаи содиқ намуд. *Саъдӣ*

Ҳар муддаӣ ба даъвии ишқат на содиқ аст,
Дорам зи ранги зард ба меҳри ту маҳзаро. *Туғрал*

Ҳеч кас ҳамчу манат ошиқи содиқ набувад,
Аз ту маъшуқ шудан бо ҳама лоиқ набувад.
*Саидо*

**дўсти содиқ** дўсти ҳақиқӣ ва самимӣ, дўсти бовафо ва ҷонӣ.

Фозиле бо яке аз дўстони содиқ нома менавишт.
*Ҷомӣ*

**СОДИҚУЛВАЪД** *а.* صادق‌الوعد вафокунанда ба ваъда.

Чун Бароҳим муқобили саъдандд,
Чун Симонл содиқулваъданд. *Саноӣ*

**СОДИҚУЛҚАВЛ** *а.* صادق‌القول ростгўй, ростгуфтор, муътамад, ростқавл.

Бинои суханрост рукни тамом,
Яке содиқулқавл — Сиддиқ ном. *Садри Зиё*

**СОДОТ** *а.* سادات ҷ. **сайид.**

Икроми зайф бар содот воҷиб аст. (1) *Авфӣ*

[Халифа] бо ҳар се писар ... берун омад ва се ҳазор кас аз содот ва аимма ва қузоту акобир ва аъёни шаҳр бо вай буданд. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**соз** ساز *асоси замони ҳозираи* **сохтан.**

**СОЗ I** ساز **1.** асбобу анҷом; ҷиҳоз, сомон.

Ўро чиҳил ҳазор мард дод ва хазина ва созе тамом. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зебо ниҳода маҷлису зебо ниҳода ҷой,
Сози шароб пеш ниҳода рада-рада.
*Шокири Бухороӣ*

**созу барг** асбобу анҷом, хўрданӣ ва дигар чизҳои зарури зиндагӣ.

Зи хонумону қаробат ба ғурбат афтодам,
Бимондам ин ҷо бе созу баргу ангиштол.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**2.** тартиб, вазъ.

Чу ин карда шуд, сози дигар ниҳод,
Замона бад-ў шоду ў низ шод. *Фирдавсӣ*

Эй чарх, бигў, ки дар чӣ созӣ,
То чанд маро наменавозӣ?! *Савдо*

**созу ниҳод** сохту табиат.

Ҷаҳонро чунин аст созу ниҳод,
Ки ҷуз маргро кас зи модар назод. *Фирдавсӣ*

**ба соз овардан** ба тартибу сомон овардан.

Кори беравнақон ба соз оварад,
Рафтагонро ба мулк боз оварад. *Низомӣ*

**3.** тайёрӣ, омодагӣ, таҳия.

Ҳар кас, ки сози рафтан надорад, бозгардад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Оҳанг ба сози рафтанаш кард,
Тартиби ҷиҳози рафтанаш кард. *Ҷомӣ*

**соз додан** тайёр ва омода кардан; ба тартиб овардан.

Ба ҳар нукта, ки Хисрав соз медод,
Ҷавобе ҳам ба нукта боз медод. *Низомӣ*

**соз кардан** тайёр кардан, муҳайё кардан.

Ва миёни ману ў ҷуз ҳарб нест, бозгард ва ўро хабар деҳ, то асбоби ҳарб соз кунад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**сози** *чизе* **кардан** а) тайёрӣ дидан ба чизе, тадоруки коре намудан; тайёр кардан чизеро.

Пас Иброҳим сози рафтан кард. *«Таърихи Табарӣ»*

б) кореро пеш гирифтан, сар кардан ба коре.

Риш бар бод мадеҳ, то накунам сози ҷунун,
Вазъи девонагиятро ҳама офат бинам. *Савдо*

**4.** созиш, мудоро; мувофиқат.

Имшабе бо шикебу соз бикўш,
Дил бинеҳ бар вазифаи шаби дўш. *Низомӣ*

**СОЗ II** ساز **1.** яке аз асбобҳои тории мусиқӣ, монанди танбўр, чанг, тор ва ғ.

Созҳои малоҳӣ бисохт ва Қобилро руд задан биёмўхт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Сабзаву боғу баҳору мутрибу созу рубоб,
Муғтанам дон, эй париваш, айши ин ҳангомро.
*Муҳъӣ*

**2.** оҳанги мусиқӣ.

Саодат ба ман рўй бинмуд боз,
Навозандаи соз бинвохт соз. *Низомӣ*

Зўҳра созе хуш намесозад, магар удаш бисўхт,
Кас надорад завқи мастӣ, майгусоронро чӣ шуд?
*Ҳофиз*

**3.** ҷўр, мувофиқ, созгор кардан (оид ба оҳанг дар мусиқӣ).

Хуш он кас, ки дар пардаи гуфтугў
Ҳамўшӣ бувад сози оҳанги ў. *Бедил*

**соз кардан** ҷўр кардан, мувофиқ ва созгор кардан (оҳангро дар мусиқӣ).

Маҳи мутриб он парда оғоз кард,
Бар оҳанги ў ин ғазал соз кард. *Хоҷу*

**СОЗАНДАКОР** سازنده‌کار корсоз, таҷрибакор.

Зи гурдон гузин кард панҷаҳ ҳазор,
Ҳама размҷўёни созандакор. *Фирдавсӣ*

**СОЗВАР** سازور сохта ва омода, ба тартиб овардашуда; созгор, мувофиқ.

Чу бар маймана созвар гашт кор,
Ҳамон майсара шуд чу рўин ҳисор. *Низомӣ*

**СОЗВОР** سازوار мувофиқ, муносиб, лоиқ, боб.

То мухолиф гашт бахти созворам, кори ман
Рост чун зулфи нигористон парешон омадаст. *Анварӣ*

Нест қудрат ҳар касеро созвор,
Аҷз беҳтар мояи парҳезгор. *Румӣ*

**СОЗГОР** سازگار **1.** созишкунанда, мувофиқ, муносиб, лоиқ, боб.

Бар сарир ою пеши ман биншин,
Созгор аст Моҳ бо Парвин. *Низомӣ*

Филвоқеъ гўшти ту хушгувор ва бо мизоҷи малик созгор аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гуфторе дар ҳама мазоқ хушгувор нест ва кирдоре дар ҳама мизоҷ созгор. *Савдо*

**2.** *маҷ.* дўст ва рафиқи мувофиқ.

Чӣ созем чун созгорон шуданд,
Рафиқон гузаштанду ёрон шуданд. *Низомӣ*

**СОЗГОРӢ** سازگاری созиш, мувофиқат; мувосо.

Ба Эраҷ барошуфта дидаш сипеҳр,
Набуд созгориш бо ў ба меҳр. *Фирдавсӣ*

**СОЗИДАН** سازیدن тайёр кардан, фароҳам овардан; **сохтан.**

Тилисме ки Заҳҳок созида буд,
Сараш б-осмон-бар фарозида буд. *Фирдавсӣ*

**СОЗУ** سازو ресмон, ресмони маҳкам, ки аз лифи хурмо метофтаанд.

Сиккаи баққол тарозу бувад,
Ҷадвали хат рост зи созу бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СОЗУБОЗ** سازوباز ресмонбоз, дорбоз.

Ассалом, эй сипоҳи-созубоз,
Ба иҷозат ки ҳамчу кардам боз. *Саноӣ*

**СОИБ** *а.* صائب‖صایب 1. расанда ба ҳадаф; дуруст ба мақсад расанда; дуруст, саҳеҳ, рост.

Яке чашм аст, к-ӯ бинад аҷоиб,
Шавад з-ин диданӣ раъи ту соиб. *Носири Хисрав*

Ба фикрати соиб ... он ҳалалро боздонист. *Авфӣ*

**раъи соиб** фикри дуруст, фикри босавоб.

Димна гуфт: Раъи соиб ва тадбири дуруст он аст, ки ... атрофи кори худро фароҳам оранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Он олими фуҳул, ки буд аввали уқул,
Дар назди раъи соиби ӯ тифли хурдсол. *Савдо*

2. ростирав; *маҷ.* пайрави роҳи рост; бегуноҳ.

Ҳар кас, ки соиб будӣ, насӯхтӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. тахаллуси шоири машҳур — Мирзо Муҳаммадалии Исфаҳонӣ (вафоташ 1659 — 1660).

**СОИБРОЙ‖СОИБРАЪЙ** صائب‌رای‖صایب‌رأی дурустрой, дурустфикр, он кӣ мулоҳизаи дуруст дорад; доно.

Чунин гуфтаанд, ки ба рӯзгоре аз вай соибройтар касе набуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**СОИБТАДБИР** صائب‌تدبیر‖صایب‌تدبیر дурусттадбир; доно, ҳушьёр.

Вузарои соибтадбир камари хидматгорӣ ба миёни ҷон баста. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Он ҳазрат вазири соибтадбирро назди Шалум фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОИД** I *а.* ساعد даст, мобайни даст, аз банди даст то оринҷ.

Дар латофат он ду соид мебаранд аз сим даст,
Нест, ҷони ман, тани симини ту танҳо латиф.
*Камоли Хуҷандӣ*

Дар аснои ин ҳол бозе, ки бар соиди шоҳ буд, парвоз кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **соиди симин** а) *киноя аз* дасти сафед, соиди сафед, нозук ва латиф; б) *киноя аз* маҳбуба.

Ҷони ман дар ҳасрати он соиди симин бисӯхт,
Чанд сӯзӣ бедилонро, қаъдан коме бидеҳ! *Ҳилолӣ*

**СОИД** II *а.* صائد сайёд, шикорчӣ.

Рафту дона хӯрду андар дом монд,
Соидаш кушту бихӯрду ком ронд. *Румӣ*

**СОИД** III *а.* صاعد суудкунанда, болораванда.

Ин бухори гарм аз нафиса ва касифа аз он таркидаҳо соид бошад. *Аҳмади Дониш*

**соид гаштан** боло рафтан.

**СОИДАЙН** *а.* ساعدین *шакли дугонаи* **соид** I.

**СОИДАН** سائیدن *ниг.* **судан.**

**СОИЛ** I *а.* سائل‖سایل 1. суолкунанда, пурсанда.

Шахсеро пеши ӯ фиристод, ки чанд масъала бипурсад ва Абӯюсуфро мутаҳайир созад. Чун соил ба ҳузури ӯ расид, чанд масъала аз ӯ истифсор намуд. *«Илми симиё»*

Шуд ин бор дар чашми соҳибназар,
Зи масъулу соил дуӣ ҷилвагар. *Бедил*

2. *маҷ.* он, кӣ садақа мепурсад, гадо.

Чу соил аз ту ба зорӣ талаб кунад чизе,
Бидеҳ, в-агарна ситамгар ба зӯр бистонад. *Саъдӣ*

Соилон гирд бар гирд биистоданд ва ӯ эшонро чиз додӣ. *Авфӣ*

**СОИЛ** II *а.* سائل саялонкунанда, равон ва ҷоришаванда.

**СОИМ** I *а.* سائم чаранда.

З-он ки аз қуввати қавоими ӯ,
Баҳри ҷовид нафси соими ӯ... *Саноӣ*

**СОИМ** II *а.* صائم рӯзадор.

Бар хони фалак бар назари мардуми соим,
Гаҳ курси дуруст аст, гаҳе нимаи нон аст.
*Бадри Чочӣ*

**СОИМУДДАҲР** *а.* صائم‌الدهر рӯзадори доимӣ.

Хӯранда, ки хайраш дарояд зи даст,
Беҳ аз соимуддаҳри дуньёпараст. *Саъдӣ*

**СОИН** *а.* صائن сиёнаткунанда, нигаҳбоникунанда, ҷигоҳдоранда.

**СОИР** I *а.* سایر дигар, боқимондаи чизе; **соири ...** дигар, боқӣ, боқимонда.

Шабе оташи матбах дар анбори ҳезум афтод ва соири амлокаш бисӯхт. *Саъдӣ*

Вай низ дар зайли соири занон барои хизмат омада буд. *Садри Зиё*

**СОИР** II *а.* سائر 1. сайркунанда, раванда; **соиру тоир** раванда ва парвозкунанда; *маҷ.* махлуқот.

Ҳеҷ соиру тоир бе ҳаракату ҷунбиш ба мақсуду матлуб нарасад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* машҳур, шоеъ.

Ҳар сухан, к-аз гуфтаи ӯ мустамеъро хаст ёд,
Он сухан ҳамчун масал бар ҳар забоне соир аст.
*Муиззӣ*

**соир шудан** паҳн шудан, шоеъ гардидан; машҳур шудан.

Ин масал дар араб соир шуд. *Авфӣ*

**СОИС** *а.* سائس 1. идоракунанда; 2. он кӣ ба ҷазои сахт (ҳамчун куштан) мерасонад, ҷаббор, ҷаллод.

Бас ҷаббор ва соис ва қаттол будааст. *Авфӣ*

**СОИҒ** *а.* صایغ ҷавҳарӣ; ҷавоҳирфурӯш; заргар.

Шайхушшуюх Ибни Сакинаро муриде буд соиғ.
*Ҷомӣ*

**СОИҚ** *а.* سائق савқдиҳанда, рониндa; баранда; тарғибкунанда.

Ришро шона задӣ, ки соиқам,
Соиқӣ, лекин ба сӯи дарду ғам. *Румӣ*

**СОИҚА** *а.* صاعقه оташак, барқе, ки аз абр ҷаҳида бар замин меафтад.

Соиқае биёмад ва бар эшон зад, бияфтоданд ва бимурданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СОИҚАБОР** صاعقه‌بار оташбор; кушанда.

Охир аз захми теғи соиқабор,
Дод он қавмро чу дев фирор. *Ҷомӣ*

**СОКИБ** *а.* ساکب резанда; резон, ҷорӣ; **дамъи сокиб** ашки равон.

Бар чеҳра — далели шамъи сӯзон,
Бар дида — зи сайли дамъи сокиб. *Анварӣ*

**СОКИН** *а.* ساکن **1.** беҳаракат, ноҷунбон.

Ҳар гоҳ, ки андар ҷои хеш бувад, сокин дораdash ва агар аз он ҷо берун шавад, мутаҳаррик кунадаш. *Ибни Сино*

Чӣ гуфт? — гуфт: Зиҳӣ сокин аз вақори ту хок,
Чӣ гуфт? — гуфт: Зиҳӣ соир аз нафози ту бод. *Анварӣ*

**сокин будан** ором будан, беҳаракат истодан.

[Шер] ба ҳеҷ ҷониб ҳаракат намекард ва бар ҷой сокин мебуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**сокин шудан** сукунат ёфтан; беҳаракат (дам) истодан; ором гирифтан.

Шерон сокин шуданд ва ӯро тааррузе нарасонданд. *Авфӣ*

**сокин!** оҳиста, боэҳтиёт бош!

Зинҳор! агар ба донаи холе назар кунӣ,
Сокин! ки доми зулф бар он густуридаанд. *Саъдӣ*

2. иқоматкунанда, бошанда.

Эй сабо, бо сокинони шаҳри Язд аз мо бигӯй,
К-эй сари ҳақношиносон гӯи майдони шумо. *Ҳофиз*

Имрӯз сокинони чаман кӯч кардаанд,
Бар рӯи боғ сабзаву сунбул намондааст. *Сайидо*

**СОКИНАК** ساکنک оҳиста, оҳистакак, секинак.

Як-як ниҳодам по дарун,
Рафтам ба айвон сокинак. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СОКИНРАГ** ساکن‌رگ ором, ром, явош (дар бораи асп).

Аспи тавсан зи аспи сокинраг
Гашт ҳамхӯ, агар нашуд ҳамтаг. *Саноӣ*

**СОЛ I** سال **1.** муддати як бор давр задани Замин ба гирди Офтоб, дувоздаҳ моҳ, сана.

Нишастанд соле чунин сӯгвор,
Паём омад аз довари кирдгор. *Фирдавсӣ*

**соли кабиса** соли пурраи шамсӣ, ки 366 рӯз буда, дар чор сол як бор такрор мешавад ва дар он ба моҳи феврал як рӯз илова мегардад; **соли пор** порсол, соли гузашта.

Нуктаи он қисса мақсур] бар он ки соли пор худованд хоҷаи бузург вилояти моро ба раҳмат ва отифати хеш биёрост. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** миқдори сол, синну сол.

Ба болову соли Сиёвуш буданд,
Хирадманду бедору хомуш буданд. *Фирдавсӣ*

Хирадмандон гуфтанд: Тавонгарӣ ба дил аст, на ба мол, ва бузургӣ ба ақл аст, на ба сол. *Саъдӣ*

**соли хештан дуздидан** синну соли худро кам нишон додан, худро ҷавон нишон додан.

Ин куҳансолон, ки медузданд соли хештан,
Кӯҳна дуздонанд дар тороҷи моли хештан. *Соиб*

**ба сол баромадан** пиру куҳансол шудан.

Чун ба сол баромад, заиф ва нотавон шуд. *Авфӣ*

**СОЛ II** سال *низ.* сал.

**СОЛДИДА** سالدیده солхӯрда; куҳна.

Аҳди шабоб рафт, маи солдида каш,
Соғар ба тоқи абруи пушти хамида каш. *Шавкат*

**СОЛЕҲ** *а.* صالح покдил, покдоман, некӯсират, порсо; некмард; *муқобили* **толеҳ**.

Мардумозореро ҳикоят кунанд, ки санге бар (сари) солеҳе зад; дарвешро маҷоли интиқом набуд. *Саъдӣ*

Абӯюсуф ... фозиле солеҳ ва мутаабвид буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**солеҳу толеҳ** некӯкор ва бадкирдор.

Олам аз қаҳру лутфи ӯ тарсон,
Солеҳу толеҳ аз фазаъ яксон. *Саноӣ*

**СОЛЕҲА** *а.* صالحه *муаннаси* **солеҳ**.

Марде зани солеҳа дошт, ҳеҷ гарди тӯҳмате бар атфи чодари ӯ нанишаста. *Авфӣ*

**СОЛЕҲОТ** *а.* صالحات чизҳо ва корҳои нек ва писандида.

Ва аз ҷумлаи боқиёти солеҳот яке фарзанд аст, ки савоби он аз падар мунқатеъ нашавад. *Аҳмади Дониш*

**СОЛИБ** *а.* سالب инкоркунанда, нафйкунанда, мункир.

Онро, ки «нест» гӯем, солиб хонанд. *Ибни Сино*

**СОЛИЁН** سالیان солҳо.

Чу хидматгузорет гардад каҳун,
Ҳақи солиёнаш фаромуш макун! *Саъдӣ*

Маро аз ҷиҳил шуд фузун солиён,
Басе дидам аз даҳр суду зиён. *Савдо*

**СОЛИЁНА** سالیانه солона; маоше, ки дар як сол як бор гирифта мешавад.

Ва фарохури ҳоли эшон моҳиёна ва солиёна вазифа мураттаб дорад. *Аҳмади Дониш*

**СОЛИК** *а.* سالک **1.** роҳрав; пайрав, мусофир; ғариб.

Аз соликони роҳи ту кас бе сиришки оҳ
Нанҳод по бар обу ба рӯи ҳаво нарафт. *Камоли Хуҷандӣ*

Ва агар худ дар маслаки мутавассит солик набувад, амру наҳьяш дар дилҳо таъсир надорад. *Аҳмади Дониш*

Агар солике маҳрами роз гашт,
Бибанданд бар вай дари бозгашт. *Саъдӣ*

**соликони субул** роҳравандагон; *маҷ.* паймояндагони роҳҳои тасаввуф.

Зуд бигзар, ки соликони субул
Қам иқомат кунанд бар сари пул. *Ҷомӣ*

**2.** равандаи роҳи тасаввуф, пайрави тариқати тасаввуф, зоҳид, обид.

Ташвиши вақти пири муғон медиҳанд боз
Ин соликон, нигар, ки чӣ бо пир мекунанд. *Ҳофиз*

**соликони тариқ** пайравони тариқати тасаввуф, сӯфиён.

Аҷаб дорӣ аз соликони тариқ,
Ки бошанд дар баҳри маънӣ ғариқ ... *Ҷомӣ*

**СОЛИМ** *а.* سالم **1.** сиҳату саломат; тандуруст.

Ин миқдор нафақа бо эшон басанда бошад, аммо он ки саҳеҳу солим ва аз дасту забонаш нафъе оидшаванда аст, ӯро ҳеҷ дар байтулмол ҳаққе нест. *Аҳмади Дониш*

2. *боамну* амон, осуда, ором.

Рӯзгори хилофати ӯ рӯзгоре солим буд.
«*Мачмаъ-ул-ансоб*»

3. *адш.* аслӣ, ғайрифаръӣ ва ғайри музоҳиф, рукнҳои аслӣ дар арӯз.

**СОЛИМАН** *а.* سالما ба ҳоли саломатӣ ва тандурустӣ; **солиман-ғониман** сиҳату саломат ва бо ғаниматҳову муваффақият.

Наримон аз диёри Ҳинд солиман-ғониман ... омад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**СОЛИС** *а.* ثالث *шумораи тартибӣ* сеюм.

З-ин ду мухолиф чу равӣ бештар,
Солис аз ин ҳар ду ситамкештар. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ин воқеа дар солиси зиқаъдаи соли мазкур ба зуҳур пайваст. «*Равзат-ус-сафо*»

Ба фирӯзӣ омад сӯи тахтгоҳ,
Маҳи раъяташ солиси меҳру моҳ. *Ҳотифӣ*

**СОЛИСА** *а.* ثالثه *муаннаси* **солис**.

**СОЛИСАН** *а.* ثالثا дар ҷои сеюм, аз ҷиҳати сеюм, сеюм ин ки ...

**СОЛИФ** *а.* سالف гузашта, пешина, собиқ.

Гарчи ҳар қарне суханоре бувад,
Лек гуфта(-и) солифон ёрӣ бувад. *Румӣ*

**СОЛИФА** *а.* سالفه *муаннаси* **солиф**.

Дар замони солифа бисьёр будааст, ки воқиаи узмо ва доҳияи кубро даст дода. «*Равзат-ус-сафо*»

**қуруни солифа** қарнҳои гузашта.

Дар қуруни солифа марде буд... *Авфӣ*

**СОЛОР** سالار 1. сардор, сарвар, пешво.

Ҳама мӯбадон раъи ҳушьёри хеш
Ниҳоданд дар пеши солори хеш. *Фирдавсӣ*

Солори дуздонро бар ӯ раҳмат омад, ҷомае бозфармуд ва қабопӯстине бар он мазид карду дираме чанд. *Саъдӣ*

**солори бор** сардори ташрифоти подшоҳӣ, сардори маҷлиси қабули подшоҳ.

Дари боғ бикшод солори бор,
Нишастангаҳе сохт бас шоҳвор. *Фирдавсӣ*

Яке пири фархунда солори бор
Басе дида неку бади рӯзгор... *Хоҷу*

**солори деҳ** сардори деҳа, деҳхудо, арбоби деҳ.

Бандагии ишқ аз шоҳӣ беҳ аст,
Пеши ошиқ шоҳ солори деҳ аст. *Шоҳидӣ*

**солори лашкар** сарлашкар, фармондеҳи лашкар.

Чунин гуфт солори лашкар ба шоҳ,
Ки фармони ту бартар аз чарху моҳ. *Фирдавсӣ*

**солори навбат** сардори қаровул, сардори қаровулони навбатдор.

Чу солори навбат биёяд ба дар,
Ба шабгир банданд гурдон камар. *Фирдавсӣ*

**солори хон** сардори ташрифоти меҳмонӣ ва зиёфат.

Ба солори хон гуфт: Пеш ор хон,
Бузургону фарзонагонро бихон! *Фирдавсӣ*

**солор кардан** ба сардорӣ баргузидан, таъин намудан; касеро ба сардории ҷое таъин кардан.

Пасу пеши сипаҳ дидор карда,
Ба ҳар ҷое яке солор карда. *Фахриддини Гургонӣ*

2. *подшоҳ*.

Бад-у гуфт: То шаҳри Эрон бирав,
Бинеҳ тахт бар тахти солори нав! *Фирдавсӣ*

**СОЛУ** سالو порчаи сафеди тунук, ки ба либоси занона ва дастор ба кор мерафтааст.

Бурида раҳ аз Қандаҳор инчунин,
Ки афтода солуи мӯъҷиз ба Чин. *Низоми Албиса*

**СОЛУҚ** *а.* سالوک раванда, мусофир, сайёҳ.

Ману чанд солуки саҳронавард
Бирафтем қосид ба дидори мард. *Саъдӣ*

**СОЛУС** سالوس 1. риёкор, фиребгар.

Ҳар оҳ ки ошиқ ба саҳаргоҳ кунад,
Аз нолаи зоҳидони солус беҳ аст. *Хайём*

Ҳамчу ту бисьёр солусон буданд,
Оқибат дар мисри мо расво шуданд. *Румӣ*

Ба иғвои яке аз шайхони зарроқу солус ҳаваси тасхири балдаи Ҳирот дар замири ӯ ҷойгир шуд.
«*Равзат-ус-сафо*»

2. риё; фиреб, макр.

Агар шӯхчашмиву солус кард,
Ало, то напиндорӣ афсӯс кард! *Саъдӣ*

Дилам зи савмиа бигрифту хирқаи солус,
Куҷост дайри муғону шароби ноб куҷо? *Ҳофиз*

Гарчи рахши ҳимматаш ҷавлон бурун з-ин арса дошт,
Хешро бастам ба сад солус бар фитроки ӯ. *Ҷомӣ*

**СОЛУСӢ** سالوسی риёкорӣ, фиребгарӣ, маккорӣ.

Гуфт: Акнун бираву бода хӯру шод бизӣ,
Дур бош аз раҳи солусию аз далқи кабуд.
*Шамси Табрезӣ*

Ба дуздию солусию раҳзанӣ
Намоянд мардию мардафканӣ. *Низомӣ*

**СОЛХӮРД||СОЛХАРД** سالخورد 1. солдида, куҳансол, пир.

Зи ҳар кишваре мӯбаде солхард
Биёвард, к-ин номаро гирд кард. *Фирдавсӣ*

Зи тадбири пири куҳан бармагард,
Ки корозмуда бувад солхард. *Саъдӣ*

2. кӯҳна, дерина.

**СОЛХӮРДА** سالخورده 1. кӯҳна; дерина.

Сард аст рӯзгору дил аз меҳр сард не,
Май солхӯрда бояд, мо солхард не. *Шокири Бухороӣ*

Бар боғбон умеди самар аз ниҳол нест,
Нахле, ки солхӯрда шавад, борвар шавад. *Сайидо*

2. куҳансол, пир.

Ту медонӣ, ки маро ба шавҳар ҳоҷат нест ва занеам солхӯрда? «*Таърихи Табарӣ*»

Модари шӯи ман авратест солхӯрда. *Савдо*

**СОМА** سامه 1. паноҳгоҳ.

Ман шаҳре бино хоҳам кард, ... то мардумони оламро сомае бошад. «*Таърихи Систон*»

2. аҳду паймон; савганд, қасам.

**СОМЕА** *а.* سامعه шунавоӣ; қувваи шунавоӣ.

Майли босира ба идроки сувари некӯ ва майли сомеа ба истимои овозҳои хуш мадад меёбад.
«*Ахлоқи Носирӣ*»

Не ҳама лабро адабандӯз бош,
Сомеаро ҳам адабомӯз бош! *Хисрави Деҳлавӣ*

Подшоҳ гуфт: Ман аз бутлони қуввати сомеа андӯҳнок нестам. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОМЕЪ** *а.* سامع шунаванда, гӯшкунанда.

Мутрибо, гар ту бихоҳӣ, ки майат нӯш кунам,
Ба ҳама ваҷҳи ту сомеъ шаваму гӯш кунам.
*Манучеҳрӣ*

Ин ҳама аз зеҳни сомеъ пӯшида шавад.
*Аҳмади Дониш*

**СОМЕҲ** *а.* سامح ҷавонмард, сахӣ, саховатманд.

Гаҳи ҳазм собит, гаҳи азм оҷил,
Гаҳи базм сомеҳ, гаҳи разм ғолиб. *Манучеҳрӣ*

**СОМИЕТ** *а.* ساميات ҷ. **сомӣ.**

Фармон дод, то асомии сомиёти аиммаи маъсуминро дар маскукот нақш карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОМИН** *а.* ثامن *шумораи тартибӣ* ҳаштум.

Собеъ аз сомин надонам, зол(л)аам,
Хун ҳамегирьяд фалак аз нолаам. *Румӣ*

Ӯ сомини хулафои Аббосия ва сомини авлоди Аббос аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОМИТ** *а.* صامت **1.** гунг; хомӯш, сокит; **2.** беҷон.

Ҳаво биниӣ кунун тира, бимонад чашм аз он хира,
Ба ҳар хум-андарун шира, чу зарри сомит андар кон.
*Ломеӣ*

**сомиту нотиқ** хомӯшу гӯянда; *киноя аз* мулк, моли нақдина ва ҳайвоноту ғулом ва ғ.

Тамомати мутамалликоти ӯ аз сомиту нотиқ фонӣ ва маъдум шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

*Ӯро ба маҷмӯи молу неъмат ва фарзандону ғуломону чорпоён ба замин фурӯ бурд, чунон ки аз* вай сомиту нотиқ намонд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СОМОН** سامان **1.** тартибу саранҷом; интизом.

Раҳе пешам омад, ки поёнш нест,
Фитодам ба коре, ки сомонш нест. *Хоҷу*

Ба баракати қудуми ӯ ҳоли падар сомоне пазируфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ошиқи девонаам, сомони кор аз ман маҷӯ,
Ошиқи девонаро сомон набошад, гӯ: Мабош! *Ҳилолӣ*

**ба сомон** ба тартиб, дуруст.

Ҷавоб додаму гуфтам, ки, эй нигори зариф,
Агарчи ҷони ҷаҳонӣ, сухан ба сомон гӯй!
*Саиди Ҳиравӣ*

**2.** молу мулк, дороӣ, давлат.

Арзи мол, эй мунъимон бар майкашон беҳурматист,
Харҷи як базми шароби мост сомони шумо. *Урфӣ*

**сомон кардан** ҳосил кардан, ба даст овардан; фароҳам овардан.

Дар ғамат чун шамъ дорам гирья аз шаб то саҳар,
Он чӣ аз ишқи ту сомон кардаам — чашми тар аст.
*Туғрал*

**3.** *маҷ.* ҳад; имконият; қадру дараҷа.

Басечид пас ҳар касе нони хеш,
Биварзиду бишнохт сомони хеш. *Фирдавсӣ*

**4.** маҷолу мадор, қуввату қудрат, тавоноӣ.

Беморе, ки аз илоҷ маъюс бошад, ... ба чӣ қувват сомони гуфтушунид дошта бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Танӯри чарх рӯзу шаб зи меҳру маҳ ду нон дорад,
Ба дунон солҳо сомони ишрат дода ду нонро. *Савдо*

**СОМӢ** *а.* سامی **олӣ, олидараҷа, олимиқдор.**

**-сон** سان дар калимаҳои мураккаб омада бо ҳамдигар монандии ду чизро нишон медиҳад, мас. 'шамъсон', 'ғунчасон' ва ғ.

**СОН I** سان **1.** тавр, навъ, тарз, тариқ, гуна.

Чунон бинихем, ки ҷунбиши эшон ҳар ду ба як сон бувад. *Ибни Сино*

Ин ҷаҳон бар касе нахоҳад монд,
То ҷаҳон буд, набуд магар з-ин сон.
*Абӯалии Симҷур*

Қавӣ заиф шуду сахт суст шуд набзаш,
Лабаш кабуд шуду чашми ӯ дигар сон аст.
*Бадри Чочӣ*

**ба сони ...** ба монанди ...

Ҳаво шуд сиёҳу замин нилранг,
Далерони лашкар ба сони паланг. *Фирдавсӣ*

**як сон дидан** як хел шуморидан, баробар донистан.

Чаро ин гавҳари якто ва ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо ва хазафпораҳо як сон мебинӣ ва баробар мекунӣ? *Садри Зиё*

**2.** расму оин; одат.

Зани зирак аз сирату сони ӯ
Дар он доварӣ шуд ҳаросони ӯ. *Низомӣ*

**СОН II** سان санги фасон, санге, ки бо он корд ва шамшер ва ғ. тез мекунанд; **сон задан** қайроқ кардан, тез кардан.

Хуршед теғи тези туро об медиҳад,
Миррих нӯги найзаи ту сон занад ҳаме. *Дақиқӣ*

**СОНЕЪ** *а.* صانع **1.** касе, ки чизе месозад, созанда; саноатгар, ҳунарманд, пешавар, **косиб.**

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби даст беҳтар ҳосиле нест. *Носири Хисрав*

**2.** *д.* офаринанда, худо.

**СОНЕҲ** *а.* سانح рӯйдиҳанда, ҳодисшаванда, воқеъшаванда, зоҳиршаванда; **сонеҳ шудан** (**ё гардидан**) рӯй додан, ҳодису воқеъ шудан, зоҳир гардидан.

Туро муҳимме сонеҳ гардад, ба ҳазрати мо боз намой! *Авфӣ*

Дар воқеае, ки сонеҳ шавад, мартабаи машварат ... даст дода бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОНИЯ** *а.* ثانية *муаннаси* **сонӣ 1. дуйӯм.**

Ва ин ҳар панҷ ё ҷузвӣ бошанд — яъне ашхос ва онро ҷавоҳири уло хонанд, ё куллӣ бошанд, — яъне анвоу аҷнос ва онро ҷавоҳири сония ва солиса хонанд. *Насируддини Тӯсӣ*

**2.** шастьяки дақиқа.

**СОНИЯН** *а.* ثانيا сонӣ, баъд, баъд аз ин.

Сониян бишнав ту, эй садри вадуд,
Ки басе гаштам, туро сонӣ набуд. *Румӣ*

Мулло Абулҳакими мазкур аввалан ба тадриси баъзе мадорис, сонияи ба қазои бархе вилоёт мансуб мегашт. *Садри Зиё*

**СОНИҲА** *а.* سانحه ҳодиса, воқеаи рӯйдода.

Ҳар сониҳае, ки шуд ба афсона далел,
Бекории халқ шӯҳратафрост кафил,
Мусӣ то ҳол мешигофад дарьё,
Фаръавн ҳанӯз меҳӯрад ғута ба Нил. *Бедил*

**СОНӢ** *а.* ثانی **1.** дуйум; ҷои дуйумро ишғолкунанда; **2.** *маҷ.* назир, монанд.

Сонии хуршед ба рӯи замин,
Солиси саъдайн зи чархи барин. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сониян бишнав, ту эй садри вадуд,
Ки басе гаштам, туро сонӣ набуд. *Румӣ*

**сонии иснайн** назир, монанд; *маҷ.* рафиқ, шарик.

[Шер] дар ҳукмронӣ ва фармонравоӣ ӯро сонии иснайн гардонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар хилвате, ки сонии иснайни он ҷабост,
Худро зи хели роз ба ғам низ нашмурем. *Камоли Хуҷандӣ*

**3.** баъд, баъд аз он, пас.

Ман мунтазири он мебудам, ки вай аз хона берун рафтӣ, сонӣ алҳол худро дар суфра афкандаме. *«Нигори дониш»*

**СООТ** *а.* ساعات *ҷ.* **соат.**

Ҳамеша то, ки Маҳу Меҳру Тиру Баҳром аст,
Ҳамеша то, ки маҳу солу рӯзу соот аст ... (1) *Муиззӣ*

Дар соири авқоту соот фақат ба дидору гуфтор қаноат мекарданд. (2) *Садри Зиё*

**-сор** سار *суффикс* **1.** зиёдӣ ва фаровониро ифода мекунад, мас. 'кӯҳсор', 'чашмасор'; **2.** сифат ва монандиро далолат мекунад, мас. 'шармсор', 'хоксор', 'девсор'; **3.** дар охири баъзе калимаҳо ба маънои 'сар' меояд, мас. 'нигунсор', 'сабуксор', 'говсор (гурз)'.

**СОР** سار парандаест хушовози сиёҳранг, ки холҳои сафед дорад, ба сабаби ҳашаротхӯр ва малаххӯр буданаш ба хоҷагии қишлоқ фоиданок аст; сорак.

Боз сайд орад ба худ з-он кӯҳсор,
Лоҷарам шоҳаш хӯронад кабку сор. *Румӣ*

Ҷонам, навои борбадӣ, к-асли хушдилист,
Бар шохсор бор зи алҳони сор ёфт. *Анварӣ*

**СОРАНҶ** سارنج *ниг.* **сор.**

Ту кӯдаки хурду ман чунон соранҷам,
Ҷонам бибарӣ ҳаме, надонӣ ранҷам. *Саффори Марғазӣ*

**СОРБОН||СОРВОН** ساربان||ساروان шутурбон; нигаҳбони уштур.

Хоҷа, чаро нишастаӣ, хез, ки рафт корвон,
Бор бибанду шав ту ҳам аз паи сорбон равон! *Камоли Хуҷандӣ*

Ба роҳи ишқ бандад сорбони шавқи ман маҳмил,
Қумоши нолаи дил ноқаи ӯро ҷарас бодо! *Туғрал*

**СОРИМ** *а.* صارم тез, бурро.

Ин шамшери маро, ки сайфест сорим, бар миён бандӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОРИФ** *а.* صارف сарфкунанда, харҷкунанда.

**СОРИҚ** *а.* سارق дузд.

**СОРО** سارا холис, соф (дар борап тилло, мушк ва анбар).

Зиҳӣ фузуда ҷамоли ту зебу оро-ро,
Шикаста сунбули зулфи ту мушки сороро. *Рӯдакӣ*

Эй ки бар маҳ кашӣ аз анбари соро чавгон,
Музтарибҳол магардон мани саргардонро. *Ҳофиз*

**СОРУҶ** ساروج оҳаки ба хокистар омехта ҳамчун цемент.

Боме баланд сохтаанд ва он бомро ба соруҷ андудаанд. *Авфӣ*

Пас ба соруҷ бияндуд ҳама бому бараш,
Ҷомае гарм бияфканд палосин ба сараш. *Манучеҳрӣ*

Дар Урмия оташкадаест, ки сатҳи он аз соруҷ ва перомунаш аз мис. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОРӢ I** ساری *ниг.* **сор.**

Ало, то дароянд тӯтию шорак,
Ало то сароянд қумрию сорӣ. *Зайнабӣ*

Агар булбул аз бонгу зорӣ нахуфт,
Гули сурӣ аз бонги сорӣ нахуфт. *Хоҷу*

**СОРӢ II** *а.* ساری сираяткунанда, гузаранда аз чизе ба чизе.

Он ҳаюло ва мавод ... дар туи афлок ва кавокиб сорӣ шуда, ба сурати табоеъ баромада, аз он ҷо ҳулул ба марказ мекунанд. *Аҳмади Дониш*

**СОРӢ III** ساری номи шаҳре дар Мозандарон.

Ҳамеша то ба тиҷорат зи Марву Шаҳҷон кас
Ба сӯи Омулу Сорӣ биёварад норанг. *Заҳири Форьёбӣ*

**СОТГИН||СОТГИНӢ** ساتگین||ساتگینی қадаҳи калони шаробхӯрӣ.

Чун май хӯрам ба сотгинӣ, ёди ӯ хӯрам,
В-аз ёди ӯ набошад холӣ маро замир. *Имора*

Офтоб аст ӯ, ки маҷлис гарм гардонад ҳаме,
Хоса он соат, ки соқӣ сотгине дардиҳад. *Муиззӣ*

Ба масҷид даромад сароёну маст,
Май андар сару сотгине ба даст. *Саъдӣ*

**СОТЕА** *а.* ساطعه *муаннаси* **сотеъ; бароҳини сотеа** бурҳонҳои равшан, далелҳои возеҳу бурро.

Ба ҳуҷаҷи қотеа ва бароҳини сотеа андар ӯ бознамояд, ки подшоҳӣ худ чист ва подшоҳ кист. *Низомии Арӯзӣ*

**СОТЕЪ** *а.* ساطع **1.** дурахшон.

Вале чун вақт, к-он тегест қотеъ,
Расиду дод берун нури сотеъ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳар куҷо нисбати ту рӯй ниҳад,
Нур сотеъ шавад зи айни залом. *Бадри Чочӣ*

**2.** ошкор, возеҳ; бурро; **далели сотеъ** далели ошкор, далели возеҳ ва бурро.

Дар вилояти Хуросон дар силсилаи султон Ҳусайн-Мирзо ӯро бад-ин амр таклиф намуда буданд ва ӯ аз ин мансаб ибо ва истиғно намуда буд, ҳамин далели сотеъ ва ҳуҷҷати қотеъ бар сазовории ӯ бад-ин мансаб аст. *Восифӣ*

**ҳуҷҷати сотеъ** *ниг.* **далели сотеъ.**

**СОТИР** *а.* ساتر пӯшонанда, пинҳонкунанда, рӯпӯшкунанда.

Моҳи равшанро шаби торик бинмояд ба халқ,
В-он шаби зулфаш ҳама рухсори ӯро сотир аст. *Муиззӣ*

Чун шиносад андаке, мункир шавад,
Мункирияш пардае сотир шавад. *Румӣ*

**СОТУР** *а.* ساطور корди калони устухоншикании қассоб, табарчаи қассобӣ монанди корди ош.

Ҳамехоҳам ман, эй деҳқон, ки имрӯз
Бигирӣ ханҷаре монанди сотур. *Манучеҳрӣ*

Ба тезӣ агар теғ ахгар бувад,
Зи сотури қассоб камтар бувад.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**СОФ** *а.* صاف **1.** пок, покиза, сирф; **соф гардондан** пок кардан, тоза кардан.

Диламро соф гардон аз кудурат,
Бувад оинаам дар банди сурат. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* поктинат, покизасират.

Чу диданд, к-ӯ софу хулқаш никӯст,
Ба табъаш ҳавохоҳ гаштанду дӯст. *Саъдӣ*

**3.** шароби беғиши зулол.

Софи тараб шурби туст, чунки фароҳам наӣ,
Дурдии ғам қути мост в-аз ту фароҳамтарем. *Хоқонӣ*

Ба дарду ғуссаву андӯҳ аз он хушам, Ҷомӣ,
Ки софи айшу тараб нест хушгувор маро. *Ҷомӣ*

**4.** тамоман.

Надида касе пушташон дар масоф
Ба ҷуз тир, к-аз пушт бигзашт соф. *Ҳотифӣ*

**СОФГАВҲАРӢ** صاف گوهری поктинатӣ, равшанзамирӣ, покдилӣ, ростӣ; беғишӣ, содиқӣ.

Шудаст садди раҳам софгавҳарӣ, Шавкат,
Ба чашми ман гуҳару санги раҳ яке бошад. *Шавкат*

**СОФДИЛ** صافدل покдил, он кӣ дилаш аз ғараз ва кудурат пок аст.

**СОФИЛ** *а.* سافل паст.

Табъат, чунин ки бинам, аз ҳар чи ҳаст олӣ,
Бахтат, чунин ки бинам, аз ҳар чӣ ҳаст софил. *Савдо*

**софилу олӣ** пасту баланд, пасту олӣ, сифла ва олӣ.

Ҳеҷ ҷинсе зи софилу олӣ
Нест аз ишқу ҳукми он холӣ. *Ҷомӣ*

**СОФИН** *а.* صافن **1.** раги ҷаҳандаи соқи по; **2.** аспи тездав.

**СОФИНОТ** *а.* صافنات *ҷ.* **софин; софиноти ҷиёд** аспони зотии тездав.

Офтоб ҷиҳати се кас аз уфуқи мағриб толеъ шуд: ...ҷиҳати Сулаймони пайғамбар дар вақти арзи софиноти ҷиёд... *«Равзат-ус-сафо»*

**СОФИСАРИРАТ** صافی‌سریرت покботин, поксират, софзамир, софдил.

Бар худованди басират ва ҳушмандони софисарират махфӣ намонад... *«Равзат-ус-сафо»*

**СОФИТИНАТ** صافی‌طینت *ниг.* **софтинат.**

Аз мувосоҳи софитинатон эмин мабош,
Фитнаҳо дар табъи ҳамвор аст музмар теғро. *Савдо*

**СОФИХАМИР** صافی‌خمیر поксиришт, поктинат.

Сафои вақт набвад маҷмаи софихамиронро,
Бувад аз меҳри гул чун иқди ин гавҳар мукаррартар. *Шавкат*

**СОФМАШРАБ** صاف‌مشرب софтинат, поктабиат, некӯсират.

Ба ҳам тақвову мастӣ ончунон якранг шуд, Шавкат,
Ки натвон фарқ кард аз софмашраб дурдмандиҳо. *Шавкат*

**СОФТИНАТ** صاف‌طینت софдил, поктинат.

Мисли уламои ин замон... мунозирагар нест, софтинат ва уламои ҳаққонист. *Садри Зиё*

**СОФӢ** صافی **1.** соф, пок, холис, беғилу ғиш.

Занах чун гӯе аз кофуру зулф аз мушк чавгоне,
Ба рӯ аз барги гул в-аз сими софӣ сохта майдон. *Ломеӣ*

Чу бар сар нишинад зи пирӣ ғубор,
Дигар айши софӣ тавақкӯъ мадор! *«Анвори Суҳайлӣ»*

**оби софӣ** оби соф ва тоза кардашуда; оби зулол ва шаффоф, оби мусаффо.

Бо хаташ хатти хозину баввоб,
Ҳамчу бо оби софӣ аст сароб. *Саноӣ*

**софӣ кардан** пок ва тоза кардан аз чизе.

Кард холӣ адли ӯ Зовулситон аз изтирор,
Кард софӣ теғи ӯ Ҳиндустон аз изтироб. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* покӣ; сафо, ихлос.

Чун зи пои туст, чи шодӣ, чи ғам,
Чун зи маи туст, чи софӣ, чи дурд. *Анварӣ*

**3.** асбоби махсус барои соф гардонидани моеот: зарфи филиззие, ки сӯрохҳои майда дошта, барои равондани оби биринҷ ва дигар хӯрданиҳои ҷӯшондашуда ба кор бурда мешавад; **4.** навъе аз палав, ки биринҷаш аз софӣ гузаронда ва алоҳида пухта мешавад.

Ба ҳар ноқобиле сад қобилӣ бахшанд ҳар рӯзе,
Ба софиҳои дил бояд дуоҳо кард султонро. *Савдо*

◇ **софӣ шудан** *ба касе ё касеро* изҳори ихлос кардан; тобеъ шудан, таслим шудан; мусаххар шудан (аз тарафи касе).

Писари вай Мансур бинни Исҳоқ ба Нишобур бимурд ва ҳама Хуросон ва Мовароуннаҳр ба амир Саид софӣ шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Тамомати мамлакати Кирмон ӯро софӣ шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СОХТ** ساخت **1.** омодагӣ, тайёрӣ.

[Ухуз] хост, ки то ҳама биёсоянд ва сохте тамом бикунанд. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** асбобу афзори асп.

Фаррухиро асб бо сохти хосса фармуд, ду хайма ва се астар ва панҷ сар барда ва ҷомаи пӯшиданиву густурданӣ ва кори Фаррухӣ дар хидмати ӯ олӣ шуд. *Низомии Арӯзӣ*

**СОХТАКОР** ساخته کار омода, муҳайё; корсоз.

Фариштае аз осмон фурӯд омадӣ ва ӯро гуфтӣ: Худо мамолики рӯи замин ба ту хоҳад додан, сохтакор бош. *«Таърихи Табарӣ»*

**СОХТАН** ساختن **1.** тайёр кардан, омода ва таҳия намудан.

Аз матбахӣ навъе аз таом хост, то некӯ бисозад. *Авфӣ*

Муҳиммоти ӯро, чунончи дилхоҳи ӯ бошад, бисозанд. *Аҳмади Дониш*

**2.** оростан, тартиб додан, ба назму сомон даровардан.

Дигар бора сипоҳе сохт аз саду панҷоҳ савор. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва амир Наср рафт ва кори лашкар бисохт ва бозгашт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Хиҷил он кас, ки рафту кор насохт,
Кӯси реҳлат заданду бор насохт. *Саъдӣ*

**3.** нишон додан (ба таври сохта).

[Ӯ] марде гурд ва шуҷоъ буд ва бо камол ва хирадмандии тамом ва марде дабиру адиб буд ва хештан коно сохта буд. *«Таърихи Систон»*

4. созиш ва мувосо кардан; сабру тоқат кардан; қаноат кардан.

Ман аз сари сарӣ бархоста ва бо ғурбату узлат сохта. *Авфӣ*

Чу урьён шуд чаман, мурғ аз зарурат хона месозад,
Чу қаҳти гул бувад, булбул ба обу дона месозад. *«Хизонаи омира»*

Эй шиками хира, ба ноне бисоз,
То накунӣ пушт ба хидмат дуто. *Саъдӣ*

5. гуворо будан; созгор омадан.

Чу нураш чунин мегудозад маро,
Турунҷи ту, донам, насозад маро. *Хоҷу*

6. навохтан.

Зи баҳри ид, нигоро, ҳаме чӣ сӯзӣ уд?
Чаро шароб напаймоию насозӣ уд? *Муиззӣ*

7. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'банд сохтан', 'иттифоқ сохтан', 'ҷамъ сохтан' ва ғ.; ◇ **созад** лоиқ ва сазовор аст, шоиста аст, сазад.

Бирав, месоз бо андӯҳу хорӣ,
Ки созад ошиқонро бурдборӣ. *Убайди Зоконӣ*

**сохтану сӯхтан** азоб кашидан ва бо азоб созиш кардан.

Сохтаю сӯхта дар роҳи ту,
Сохта — *ман*, сӯхта — *бадхоҳи ту*. *Низомӣ*

**СОХТАНӢ** ساختنی 1. он чи ки сохтанаш мумкин ва ё зарур бошад; 2. сохта, ҳилагӣ, талбискорона.

Он ранҷурӣ сохтанӣ буд ва ӯ ин нозҳо кардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СОЧМА** *т.* ساچمه гулӯлачаҳои кӯрғошимӣ, ки ба тири милтиқҳои шикорӣ пур мекунанд.

Ду-се сочмаи тӯбча ба сӯи ғозиёни ислом ба ҳадья фиристод. *Аҳмади Дониш*

**СОЪ** *а.* صاع паймонаи ғалла, тақрибан се килограмм.

Ёфт дар хона соъе аз хурмо,
Дақалу хушк гашта нобанаво. *Саноӣ*

Ва эътибори миқьёсу мизон бар соъ муқаррар гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Маликро соъе буд заррин, Юсуф фармуд, ки он соъро дар бори Ибни Ямин ниҳоданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**СОЪХОҲ** صاع خواه садақахур; қаландар, дарвеше, ки дар сари хирмани ғалла ҳақ металабад.

На аз ҷоҳҷӯён тавон ёфт ҷое,
На аз соъхоҳон тавон хост соъе. *Хоқонӣ*

**СОЯ** سایه 1. акси сиёҳии пайкари одам ва чизҳо, ки дар муқобили нури офтоб ё рӯшноие ба замин ва чизҳои дигар меафтад.

З-он маро васлат ба дасти ҳаҷр дод,
Қ-аз паи ҳар офтобе соест. *Анварӣ*

2. *маҷ.* паноҳ, ҳимоя.

Худу дудмон назди Хисрав шавӣ,
Бад-он сояи меҳри ӯ биғнавӣ. *Фирдавсӣ*

Ба сояи кӣ гурезам, дар ин бало, ки манам,
Чу эхтимоми ту нагрифт дар паноҳ маро. *Шоҳӣ*

**(дар) сояи афзол** дар паноҳи некӯӣ ва бахшишҳо, ба туфайли некиҳо.

Хоҷа дар сояи афзол ва эҳсони хеш мураффаҳ ва осудахотир биистад ва адлу фазл дастгирӣ кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **сояи худо** *д. киноя аз* подшоҳ.

Онҳо, ки зи бахт подшоянд,
Ақли кулу сояи худоянд ... *Шоҳин*

**соя андохтан** (*ё* **афкандан**) таваҷҷӯҳ намудан, илтифот кардан, лутфу марҳамат нишон додан.

Ба сари сабзи ту, эй сарв, ки чун хок шавам,
Ноз аз сар бинеҳу соя бар ин хок андоз! *Ҳофиз*

Чун соя ба хок афканад он сарв, на бар ман,
Гар қадри маро пасттар аз хок надонист?! *Ҷомӣ*

**соя кардан** *ниг.* **соя андохтан.**

Соиб баландмартаба чун осмон шавад,
Бар ҳар замин, ки соя кунад боғбони мо. *Соиб*

**сояи дасти** *касе* **гирифтан** файзъёб шудан.

Ҳар кас зи ҳусн сояи дасте гирифтааст,
Чун тешадаст дар камари Бесутун кунад? *Соиб*

**сояи дил фарох будан** *киноя аз* дилвасеъ будан; беғам будан, бепарво будан.

Сояи дил бояд аз инсон фарох,
Қ-аз таҳи он гум шавад ин кӯҳна кох. *Хисрави Деҳлавӣ*

**соя бар кори** *касе* **афкандан** *киноя аз* ёрӣ додан ба касе, марҳамат кардан ба касе.

Соя бар кори ман намефиканад,
То ки корам ба ҷон намеорад. *Анварӣ*

**ба зери сояи мӯи сари худ осоиш доштан** аз касе умеди ёрӣ накардан, ба касе паноҳ набурдан.

Ба зери сояи мӯи сари худ дорам осоиш,
Ба ҳар ҷое, ки месозам иқомат, беди маҷнунам. *Сайидо*

**СОЯБОН** سایه‌بان он чи ки чизеро аз нури офтоб паноҳ мекунад, чатр, шамсия, офтобӣ.

Сапедадам, ки сабо баҳри шоҳидони баҳор
Ба арсаи чаман аз абр соябон овард ... *Убайди Зоконӣ*

**СОЯВАР** سایه‌ور соядор, ҳар чизе, ки соя мекунад.

Басе пойдор, эй дарахти ҳунар,
Ки ҳам мевадориву ҳам сояварр. *Саъдӣ*

**СОЯГОҲ**||**СОЯГАҲ** سایه‌گاه||سایه‌گه ҷои соя, ҷое, ки соя афтодааст.

Фурӯ монд Хисрав дар он соягоҳ,
Чу соя шуда рӯз бар вай сиёҳ. *Низомӣ*

Ҳар куҷо сояст шаб ё соягаҳ,
Аз замин бошад, на аз хуршеду маҳ. *Румӣ*

**СОЯДОР** سایه‌دار 1. ҳар чизе, ки сояаш ба замин меафтад; 2. дар ақидаи хурофӣ—одаме, ки дар таъсири ҷин мондааст, ҷинзада.

Маро зи тангии хотир ҳавои ин хона
Чунин ки менигарам, соядор хоҳад кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СОЯЗАДА** سایه‌زده аз рӯи ақидаи хурофӣ—касе, ки ба ӯ деву парӣ таъсир карда, зиён расондааст, ҷинзада, зиёндор.

Бас ки замин шуд зи алам соядор,
Монд чу соязадагон беқарор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СОЯМАНД** سایه‌مند сoядор, босоя, чизе, ки соя бар он афтодааст.

Соя буда ӯю хокаш сояманд,
Сад ҳазорон зинда дар соя(-и) вайанд. *Румӣ*

**СОЯПАРВАРД||СОЯПАРВАРДА** سایه‌پرورد||سایه‌پرورده **1.** он кӣ ва он чӣ дар соя парвариш ёфтааст; **2.** касе, ки ба нозу неъмат парвариш ёфтааст.

Сояпарвардаро чӣ тоқати он,
Ки равад бо муборизон ба қитол. *Саъдӣ*

Сояпарварди ғамат дар офтоби растахез,
Фарши истабрақ ба зери соябон андохта. *Урфӣ*

**СОЯСИФАТ** سایه‌صفت соямонанд, монанди соя.

Соясифат паст шудам зери пош,
Чун ба ман он сарви хиромон расид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СОЯХУСБ** سایه‌خسب роҳатталаб, танбал, танпарвар.

Қоҳилону сояхусбонро магар
Рӯзие бинходаӣ навъи дигар? *Румӣ*

**СОҒАР** ساغر пиёлаи шаробхӯрӣ, ҷом, қадаҳ.

Чу хуронанд наргисҳо, ҳама симин табақ бар сар,
Ниҳода бар табақҳо-бар зи зарри сов соғарҳо.
*Манучеҳрӣ*

Гоҳи саҳар аст, хез, эй сода писар,
Пур бодаи лаъл кун булӯрӣ соғар. *Хайём*

Макун азми лашкар, бимон рои рафтан,
Бинеҳ хӯду ҷавшан, бидеҳ ҷому соғар.
*Адиб Собир*

**соғари заҳрханд** *киноя аз* қадаҳи шароб.

Биё, соқӣ, он соғари заҳрханд,
Ки дар заҳр парварда ҷуллоби қанд ... *Ҳотифӣ*

**соғари мардафган** соғари маи пурқуввати зӯр.

Дар шишаи гардун низ кайфийяти чашми ӯ,
Ин соғари мардафган минои дигар дорад. *Соиб*

**соғар задан** *киноя аз* май хӯрдан.

Ту соғар мезадӣ бо дӯстон шод,
Қалам Шопур мезад, теша — Фарҳод. *Низомӣ*

Шӯхи ман маст шуду соғари май зад ба сарам,
Шӯхиву мастиву соғар заданашро нигаред! *Ҳилолӣ*

◇ **(ин) соғари зарбор** *киноя аз* офтоб.

Хез, чун субҳ даме зан ба шакарханда зи май
Пеш, к-ин соғари зарбор бароянд зи ниҳон.
*Бадри Чочӣ*

**СОҒАРКАШӢ** ساغرکشی майхӯрӣ, майкашӣ.

Гар дар биҳишт бода кашӣ, фитна гул кунад,
Соғаркашӣ ба гӯшаи майхона хуштар аст. *Урфӣ*

**СОЙ** *а.* ساعی **1.** кӯшишкунанда, кӯшанда, саъйкунанда, кӯшо.

Дар ин баҳр ҳуз марди сой нарафт,
Гум он шуд, ки дунболи рой нарафт. *Саъдӣ*

Сайфуллоҳ номе дар қатли ӯ сой буд.
*«Хизонаи омира»*

**2.** сиояткунанда, наммом, ғаммоз, бадгӯикунанда дар ҳаққи касе.

Уламо ... гуфтаанд, ки сой пеш аз аҷал бимирад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳосидон ва соиён бар сурати маҷлис иттилоъ ёфта маҳмум ва мағмум мегаштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Модари шер гуфт: ... ин Димна, ки маликро ба он дошт, сой ва наммом ва шарир ва фаттон аст.
*«Калила ва Димна»*

**СОҚ** I *а.* ساق қисми пой аз зону то буҷулаки пой.

Тире бар соқ хӯрд ва аз лашкар берун шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СОҚ** II *а.* ساق *ниг.* соқа I.

Дарахт падид омад ва онро беху соқ ва баргу бор пайдо шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**соқи гиёҳ** танаи алаф, танаи сабза ва наботот, пояи растанӣ.

Қадуест ӯ гарданафрохта,
Зи соқи гиёҳе расан сохта. *Низомӣ*

**СОҚА** I *а.* ساقه тана; танаи дарахт.

З-он шохи фасурда навгуле руст
В-аз соқаи шӯр сунбуле руст. *Шоҳин*

**СОҚА** II *а.* ساقه қисми ақибгарди лашкар, он қисми лашкар, ки аз ақиби қисми асосӣ меояд, арьергард.

Ҳамон соқаю ҷойгоҳи буна,
Ҳама майсара низ бо маймана. *Фирдавсӣ*

Сад савори номвар, ки бар соқаи лашкар буданд, аз вусули эшон огоҳ шуда мунқасим ба ду қӯшун гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СОҚА** III *а.* ساقه зонубанди оҳанин.

Ва бар роҳ се ҳазор мард нишаста буданд бо хӯду ҷавшан ва зиреҳу соқа. *«Таърихи Систон»*

**СОҚИБ** *а.* ثاقب **1.** равшан, дурахшон.

Зада хаймаҳо дидам андар саҳорӣ,
Дурахшон чу дар дайр мисбоҳи соқиб. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* муассир, нофиз, таъсирбахш, гузаранда.

Ба андешаи соқиб он халалро боздонист. *Авфӣ*

Ӯ дар танзими масолеҳи мулк раъи соқиб ва тадбире соиб дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**наҷми соқиб** *нуҷ.* ситораи паррон, ки аз рӯи ақидаи хурофӣ, гӯё деву ҷин ва шайтонро мезанад; **шиҳоби соқиб** ситораи тобон, ситораи дурахшон.

Донаҳои гандум чун шиҳоби соқиб аз осмон резон гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СОҚИБА** *а.* ثاقبه *муаннаси* **соқиб.**

Роиҷ ... умдаи шуарои Фаноҷия аст ва матлаи кавокиби соқиба. (!) *«Хизонаи омира»*

**СОҚИТ** *а.* ساقط **1.** афтода; **2.** аз кор афтода; бекоршуда.

Бемор куҷо гардад аз қуввати ӯ соқит,
Донӣ, ки ба як соат кораш нашавад корӣ.
*Манучеҳрӣ*

**соқит шудан** а) аз кор афтодан; б) дур шудан, аз байн рафтан, зоил шудан, нест шудан.

Касе, ки бар қабеҳӣ иқдом кунад, уқубат ва итоб аз ӯ соқит нашавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**соқит шудани ҳақ** *маҷ.* адо шудани ҳақ, дар гардан намондани ҳақ.

Ҳаққи шамшери ту соқит нашавад аз сари мо,
Пеши хуршед нагардад арақ аз симо хушк. *Бедил*

**СОҚИЯ** *а.* ساقیه *ниг.* **соқа** II.

*Маймана рафту майсара бигрехт,*
*Қалб дар соқия муқаддима рехт.* *Низомӣ*

**СОҚӢ** *а.* ساقی **1.** обдеҳ; 2. майкаш, шаробдиҳанда.

*Ба майхорагон соқӣ овоз дод,*
*Фиканда ба зулф-андарун тобҳо.* *Манучеҳрӣ*

*Маро ба хидмати соқӣ ҳамин қарор гузашт.*
*Дигар пиёла нагирам, агар баҳор гузашт.* *Сайидо*

**СОҲАТ** *а.* ساحت **1.** масоҳат, арса, майдони чизе, фазову фарохӣ ва паҳновари чизе.

*Тайраи чилваи тубо қади чун сарви ту шуд,*
*Ғайрати хулди барин соҳати бустони ту бод!* *Ҳофиз*

*Соҳати барру баҳрро аз ҷонварон холӣ карданд.* *Аҳмади Дониш*

**соҳати дашт** рӯи дашт, масоҳати дашт.

*Аз рафтани халқ ҷӯқ дар ҷӯқ,*
*Шуд соҳати дашт арсаи сӯқ.* *Шоҳин*

**соҳати ям** масоҳату вусъати баҳр.

*Бартар накашад қадри туро дасти вазорат,*
*Афзун накунад саъи шамар соҳати ямро.* *Анварӣ*

2. рӯи ҳавлӣ, саҳни ҳавлӣ, саҳни хона.

*Андар соҳати масҷид санге бузург ниҳодааст ва ҳавзе сангину мудаввари азиму бузург бар сари он санг ниҳода.* *Носири Хисрав*

*Аз кӯи дӯст соҳати майхона хуштар аст,*
*В-аз вирди субҳ наъраи мастона хуштар аст.* *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* худуд, доира, соха.

*Нодонро ба соҳати бонузҳати маърифату дониш далолат карда вахширо маданӣ ва ром сохта.* *«Оини нигориш»*

4. *маҷ.* даргоҳ.

*Ин бӯи абири ошноӣ*
*Аз соҳати ёри меҳрбон аст.* *Саъдӣ*

**СОҲИБ** *а.* صاحب **1.** доранда, молики чизе, доро, давлатманд.

*Соҳиби гилем шафоат кард, ки ман ӯро биҳил кардам.* *Саъдӣ*

**соҳиби амонат** амонатгузор, он кӣ чизеро амонат гузоштааст.

*Ногуфта ба соҳиби амонат*
*Дар чаҳ наравем аз хиёнат.* *Ҳилолӣ*

**соҳиби амру салтанат** подшоҳ.

*Пас бояд, ки соҳиби амру салтанат ин ҳикоётро пеши чашми худ дорад.* *Аҳмади Дониш*

**соҳиби шурта** сардори қаравулон ва шабгардон.

*Мутаваккил ӯро соҳиби шуртаи Бағдод гардонид.* *«Равзат-ус-сафо»*

2. ҳоким.

*... Аз маволии соҳиби Миср буда.* *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. сӯҳбаткунанда, ҳамдам, мусоҳиб; дӯст, рафиқ.

*Ту он най, ки дил аз сӯҳбати ту баргиранд,*
*В-агар малул шавӣ, соҳибе дигар гиранд.* *Саъдӣ*

*Ҳар рӯз халқро сари ёреву соҳибест,*
*Моро ҳамин сар аст, ки бар остони туст.* *Саъдӣ*

◇ **соҳиби дард** *ниг.* **аҳл (аҳли дард).**

*Чу мирад аз ғами ишқи ту Мушфиқӣ, гӯянд:*
*Бубин, ки соҳиби дарде дар ин диёр намонд.* *Мушфиқӣ*

**соҳиби девон** а) (шоирӣ) дорои девон, девондор; б) вазир.

*Гар ба девони ғазал садрнишинам, чӣ аҷаб, —*
*Солҳо бандагии соҳиби девон кардам.* *Ҳофиз*

**соҳиби дунъё** соҳиби ҷоҳу манзалат ва дорой, бой, давлатманд.

*Аммо соҳиби дунъё ба айни иноятн ҳақ малҳуз аст ва ба ҳалол аз ҳаром маҳфуз.* *Саъдӣ*

**соҳиби иллат** касал, бемор.

*Шӯробаҳои бемазаву нохуш андар ӯ,*
*Ҳамчун даҳони соҳиби иллат ба ношто.* *Муиззӣ*

**соҳиби каромат** ҷавонмард, сахӣ.

*Эй соҳиби каромат, шукронаи саломат,*
*Рӯзе тафаккуде кун дарвеши бенаворо!* *Ҳофиз*

**соҳиби ном** номдор, шӯҳратнок, машҳур.

*Сайидо, лаъл зи кон омаду шуд соҳиби ном,*
*Беҳтар он аст ҳунарвар равад аз кишвари хеш.* *Сайидо*

**соҳиби панд** хирадманд.

*Панди худ беҳуда зоеъ макун, эй соҳиби панд,*
*К-аз туам нест асар з-он ки дилам сӯи касест.* *Хисрави Деҳлавӣ*

**соҳиби сухан** суханнон, гапфаҳм; доно.

*Нодон ба гуфтугӯ нашавад соҳиби сухан,*
*Чуғз аз ҳазор оина гӯё намешавад.* *Сайидо*

**соҳиби тамкин** ботамкин, вазнин; тобовар, бардоштнок.

*Шавад хасми ситамгар зердасти соҳиби тамкин,*
*Сари Фарҳод охир пеши пои Бесутун афтад.* *Сайидо*

**соҳиби қаламу ақл** соҳиби хирад ва иншову таҳрир; босавод, доно.

*Аммо вазорат кори ақлу қалам аст, вазир соҳиби қаламу ақл бояд.* *Аҳмади Дониш*

**соҳиби пешонӣ будан** хушбахту хуштолеъ будан, некбахту соҳибиқбол будан.

*Зода, ки ӯ соҳиби пешонӣ аст,*
*Дар ҳама ҷо иззаташ арзонӣ аст.* *Хисрави Деҳлавӣ*

**СОҲИБАЁЛ** صاحب‌عیال аёлманд, давлатманд, соҳибмансаб.

*Банда соҳибаёлу мол надошт,*
*Ба ҷуз он мазраа манол надошт.* *Низомӣ*

**СОҲИБАФСАР** صاحب‌افسر соҳиби тоҷ, тоҷдор, подшоҳ.

*Вориси мулкро диҳед сарир,*
*Соҳибафсар ҷавон беҳ аст аз пир.* *Низомӣ*

**СОҲИББАРИД** صاحب‌برید хабаррасонанда; воқеанавис, маъмуре, ки подшоҳро аз воқиаҳои мамлакат огоҳ мекунад.

*Дар шаҳр ва мамлакатҳои худ соҳиббаридони амин дорӣ, то туро аз кори раият ва адлу инсофи уммол хабар диҳанд.* *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

*Гулсум ибни Собит гӯяд, ки ман дар айёми хилофати Маъмун соҳиббариди Хуросон будам.* *«Равзат-ус-сафо»*

**СОҲИБДАВЛАТ** صاحبدولت **1.** давлатманд, бой, дорои молу мулк.

*Ҷаноби соҳибдавлату валинеъматам ин тариқа ошҳоро хӯрда наметавонанд.* *Садри Зиё*

2. олидараҷа, баландмартаба, оличоҳ.

Гар набошад тоби меҳри чун ту соҳибдавлате,
Соя ҳам аз сӯҳбати ман рам кунад, ор оварад.
*«Маҷмуат-уш-шуаро»*

**СОҲИБДИЛ** صاحبدل 1. покдил, равшанзамир, некӯсират.

Шаҳвати хашми марди соҳибдил
Беҳтар аз зӯҳду ҳилми дуньёдор. *Шамси Табрезӣ*

Соҳибдилон гуфтаанд: Рафтану нишастан беҳ, ки давидану гусастан. *Саъдӣ*

2. диндор, парҳезгор; тақводор, ориф, аҳли маърифат, аҳли тасаввуф; 3. диловар, соҳиби ҷуръат, далер.

Вақте дар сафари Ҳиҷоз тоифаи ҷавонони соҳибдил ҳамроҳи мо буданд ҳамдам ва ҳамқадам. *Саъдӣ*

Аз сар гузаштаанду ба майдон ниҳода пой
Соҳибдилон, ки гӯи саодат рабудаанд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Арзаи риндон макун воқеаи шайхи шаҳр,
Сӯҳбати соҳибдилон маҷлиси афсона нест. *Ҷомӣ*

Шунидам, ки марде саёҳатшиор
Ба соҳибдиле гашт ногаҳ дучор. *Бедил*

**СОҲИБИДРОК** صاحب ادراک боидрок, хушфаҳм, зирак.

Мусофирпарваре, ороми ҷоне, соҳибидроке,
Сафарнокарда мардумдидае, савдогари хуше.
*Сайидо*

**СОҲИБКАЛОМ** صاحب کلام сухандон, он кӣ дар сухангӯӣ иқтидор дорад; нависандаи моҳир.

Ба тамҳиди гуфтор ширинмақом,
Ба таншиди ашъор соҳибкалом. *Садри Зиё*

**СОҲИБКАМОЛ** صاحب کمال бокамолот, бомаърифат, он кӣ дар илму дониш ва фазлу адаб ба дараҷаи олӣ расидааст.

Дар ҷамеи улуми ғариба ва фунуни бадеа соҳибкамол аст. *Восифӣ*

Чу бишнид ин нукта соҳибкамол,
Лабаш рехт ранги баҳори савол. *Бедил*

**СОҲИБКОР** صاحب کار сардори кор, корфармо; сардор, раҳбар.

Мисли ту хизматгори вафодори ҷонсупор, ки барои шукронаи саломати соҳибкораш ватанашро фурӯхта садақаву нисор кунад, ҳаргиз мавҷуд намешавад. *Садри Зиё*

**СОҲИБКУЛОҲ** صاحب کلاه тоҷдор, подшоҳ; *маҷ*. сарбаланд, сарфароз.

Зи хайлаш ҳар саре соҳибкулоҳе,
Сипоҳаш ҳар яке мирею шоҳе. *Убайди Зоконӣ*

**СОҲИБКУЛОҲӢ** صاحب کلاهی тоҷдорӣ, подшоҳӣ; *маҷ*. сарбаландӣ, сарфарозӣ.

Ҷавонӣ дорию шерию шоҳӣ,
Талаб кун бо ҳунар соҳибкулоҳӣ. *Низомӣ*

**СОҲИБЛИСОН** صاحب لسان суханвар, нотиқ, гӯяндаи фасеҳ ва балеғ.

Вай ... бо Абӯсаиди Харроз сӯҳбат дошта, олим буда соҳиблисон. *Ҷомӣ*

**СОҲИБНАЗАР** صاحب نظر бобасират, равшанзамир, бофаросат, нозукбин; ориф.

Дидаи каҷро зи мижа дом кун,
Дида зи соҳибназарон вом кун! *Хисрави Деҳлавӣ*

Соҳибназаре куҷо, ки бинад,
Ҳоли дили эори интизорон. *Савдо*

**СОҲИБНАЗАРӢ** صاحب نظری бобасиратӣ, бофаросатӣ, нозуксанҷӣ.

Манзури хирадманди ман он моҳ, ки ӯро
Бо ҳусни адаб шеваи соҳибназарӣ буд. *Ҳофиз*

**СОҲИБНАСАҚ** صاحب نسق мутасаддии тартибу интизоми чизе ва коре.

Доруға ва соҳибнасақи он иморат ... Қивомиддинхоҷа султон Иброҳим буд. *Восифӣ*

**СОҲИБНЕЪМАТ** صاحب نعمت давлатманд, бой.

Ту соҳибнеъматӣ, ман мустаҳиққам,
Закоти ҳусн деҳ, ҳақ дорам имшаб. *Ҳофиз*

**СОҲИБНОМ** صاحب نام номдор, машҳур; баэътибор, баобрӯ.

Бе мураббӣ нашавад ҳеҷ касе соҳибном,
Сангро мекунад афлок ақиқи яманӣ. *Сайидо*

**СОҲИБРӮЙ** صاحب روئی: **соҳибрӯӣ ва соҳибқабулӣ** сухану муомилаи ботакаллуф дар пазироии меҳмон.

Ба соҳибрӯию соҳибқабулӣ
Нашояд кард меҳмонро фузулӣ. *Низомӣ*

**СОҲИБСАРИР** صاحب سریر соҳиби тахт, подшоҳ.

Гурӯҳеш хонанд соҳибсарир,
Вилоятситон, балки офоқгир. *Низомӣ*

**СОҲИБСИМОЪ** صاحب سماع гӯшкунанда; *маҷ*. тобеъ, мутеъ.

Ба як ришта бо якдигаршон низоъ,
Ба қавли араб ҷумла соҳибсимоъ. *Хоҷу*

**СОҲИБСУКУН** صاحب سکون устувор; тобовар, тоқатнок.

Ҳама бурдборони соҳибсукун,
Қадам нониҳода зи ҷода бурун. *Хоҷу*

**СОҲИБСУҚ** صاحب سوق раиси бозор, сардори бозор.

Баъд аз он ба соҳибсуқ илтиҷо кард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СОҲИБТАБЪ** صاحب طبع 1. касе, ки табъи баланд дорад; сухандон; 2. хуштабъ, хушгӯй; зарофатгӯй, шӯх, шӯхмизоҷ.

Чанд нафар соҳибтабъони мӯътабар ва шӯхмизоҷони ҳунарвар ... ҳамвора ба ҳамдигар махлуту маҳшур буданд. *Садри Зиё*

**СОҲИБТАРАДДУД** صاحب تردد он кӣ кӯшишу ҳаракат дорад.

Мурғи кабоб рӯзии соҳибтараддуд аст,
Дар хона анкабӯт шикори магас кунад. *Сайидо*

**СОҲИБТАФАРРУС** صاحب تفرس соҳиби фаросат, бофаҳм, боидрок.

Соҳибқирон ба он шаҳзодаи соҳибтафаррус мулки Шерозро арзонӣ фармуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**СОҲИБТАҶАММУЛ** صاحب‌تجمل бошаъну шукӯҳ, бокарру фар.

Марде муҳиб ва босиёсат ва соҳибтаҷаммул буд. *«Таърихи Давлатшоҳ»*

**СОҲИБУЛҶАЙШ** *а.* صاحب‌الجیش соҳиби лашкар, сипоҳсолор; подшоҳ.

Гар бифармояд, бигирад мулки Ҳинду мулки Рум,
Соҳибулҷайш он ки ӯро паҳлавон(у) лашкар аст. *Муиззӣ*

**СОҲИБФАН** صاحب‌فن соҳибмаърифат, донои мушкилкушо, соҳибтадбир.

Ҳадиси ғуссаи даврон зи ҷом ҷӯ, Ҳофиз,
Ба қавли мутрибу фатвои пири соҳибфан. *Ҳофиз*

**СОҲИБФАҲМ** صاحب‌فهم хушфаҳм, зеҳнтез.

Мурғи дилро дар муҳаббат қайди сайёде бас аст.
Тифли соҳибфаҳмро таълими устоде бас аст. *Махфӣ*

**СОҲИБФИРОШ** صاحب‌فراش бистарӣ, бемор, касал.

Бисту панҷ рӯз соҳибфирош буд, ... ба равзаи ризвон интиқол фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чунин ба арз расонида шуд, ки Амир Муҳаммади Юсуфро марази ниқрас, ки он дардест, ки дар сарпанҷаи пой воқеъ мешавад, соҳибфирош гардонида буд. *Восифӣ*

**СОҲИБХАБАР** صاحب‌خبر **1.** огоҳ, хабардор.

Эй бехабар, бикӯш, ки соҳибхабар шавӣ,
То роҳрав набошӣ, кай роҳбар шавӣ? *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* қосид, фиристода, хабаррасон.

Шаб он ҷо бибуданд, рӯзи дигар,
Бигуфт, он чӣ донист, соҳибхабар. *Саъдӣ*

**СОҲИБХИРАД** صاحب‌خرد хирадманд, боақл.

Ҷавонмарди соҳибхирад дидамаш,
Ба мардонагӣ фавқи худ дидамаш. *Саъдӣ*

Ҳар як аз соҳибхирадро се беақл лоақал даркор аст, то ақли ӯ ҷавлон кунад. *Аҳмади Дониш*

**СОҲИБШАРИАТ** صاحب‌شریعت пешво ва қоид; пайғамбар.

Худойгони вазирони машриқу мағриб,
Ки дар вазорат соҳибшариати вузарост. *Анварӣ*

**СОҲИБШАРТӢ** صاحب‌شرطی тобеият ва мутеӣ ба подшоҳ аз рӯи аҳду паймон, вазъияти феодал ва ҳокими зердаст.

Ва соҳибшартии Самарқанд ба исми ӯ [Абӯзакариё] карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**СОҲИБЪИЁР** صاحب‌عیار **1.** имтиёзкунандаи пули тиллои холис ва сақат, фарқкунандаи пули сара аз носара, дорои санги маҳак; **2.** *маҷ.* имтиёзкунандаи неку бад.

Вақти саҳар пеши бод гул зи миён зар кушод,
Чашм бар он зар ниҳод наргиси соҳибъиёр. *Бадри Чочӣ*

Замона гар на зари қалб доштӣ, кораш
Ба дасти Осафи соҳибъиёр бистӣ? *Ҳофиз*

**СОҲИБҒАРАЗ** صاحب‌غرض одами ғаразнок, бадхоҳ; фитнаангез.

Зи соҳибғараз то сухан нашнавӣ,
Ки бар кор бандӣ, пушаймон шавӣ. *Саъдӣ*

Нақли ҳар ҷавр, ки аз хулқи каримат карданд,
Қавли соҳибғаразон аст, ту онҳо накунӣ. *Ҳофиз*

**СОҲИБҚАБУЛӢ** صاحب‌قبولی *ниг.* **соҳибрӯӣ.**

**СОҲИБҚАЛАМ** صاحب‌قلم соҳиби иншову таҳрир, он кӣ нағз иншову таҳрир мекунад; босавод, доно.

**СОҲИБҚИРОН** صاحبقران касе, ки дар вақти қирони Зӯҳра бо Муштарӣ ва ё Зӯҳра бо Офтоб таваллуд ёфтааст ва ин дар ақидаи хурофии ситорашиносони қадим аломати хушбахтӣ ва зафармандӣ буд; *маҷ.* саодатманд; зафарманд, мағлубнашаванда (лақаби подшоҳон ва бузургон).

Фаредун худ соҳибқирон буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Касе, к-ӯ некӣ андешад ба ҳар кас,
Ба некӣ дар ҷаҳон соҳибқирон аст. *Адиб Собир*

**СОҲИБҚИРОНӢ** صاحب‌قرانی саодатмандӣ; зафармандӣ.

Чун қарин шуд ишқи ӯ бо ҷони мо,
Мӯ ба мӯ соҳибқиронӣ мекунад. *Шамси Табрезӣ*

**СОҲИБҲИММАТ** صاحب‌همت олиҳиммат, ҷавонмард.

Ҳар куҷо дидем соҳибҳиммате, дарвеш буд,
Дасти деҳқон гар тиҳӣ бошад, зи тухм афшондан аст. *Носир Алӣ*

**СОҲИБҲУНАР** صاحب‌هنر ҳунарманд, соҳиби ягон фан ва санъат.

Агар ҳаст мард аз ҳунар баҳравар,
Ҳунар худ бигӯяд, на соҳибҳунар,
Агар мушки холис надорӣ, магӯй!
Гарат ҳаст, худ фош гардад ба бӯй. *Саъдӣ*

Рӯ намеорад ба хони ҳеҷ кас соҳибҳунар,
Боғбон ризқи худ аз пушти гулистон меҳӯрад. *Сайидо*

**СОҲИБҶАМОЛ** صاحب‌جمال хушрӯй, зебо.

Ҳасани Маймандиро гуфтанд: Султон Маҳмуд чандин бандаи соҳибҷамол дорад, ки ҳар яке бадеи ҷаҳонеанд. *Саъдӣ*

Нишалло — Лайлии соҳибҷамолу банда Маҷнунам,
*Мураббо — дилбари ширинхисолу банда Фарҳодам.* *Савдо*

**СОҲИБҶОҲ** صاحب‌جاه баландмартаба, олимақом.

Бо мани роҳнишин хезу суви майкада ой,
То дар он ҳалқа бибинӣ, ки чӣ соҳибҷоҳам. *Ҳофиз*

**СОҲИЛ** *а.* ساحل замине, ки пайваст ба дарьё ва ё баҳр аст, замини лаби дарьё ва баҳр, канори дарьё, лаби баҳр.

Шаби торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил!
Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо. *Ҳофиз*

**СОҲИЛНИШИН** ساحل‌نشین он кӣ дар лаби дарьё ё баҳр иқомат дорад; *маҷ.* бехатар, осуданишин.

Ба соҳилнишинон чӣ ронам сухан,
Ки дуранд аз қаъри асрори ман. *Бедил*

**СОҲИР** I *а.* ساحر **1.** ҷодугар, сеҳркунанда, афсунгар.

Ту соҳирӣ ва ман низ ҷодувон гирд кунам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *маҷ.* ҷозибадор, мафтункунанда.

Дошт чашми соҳираш дар мулки дин яғмогарӣ,
То камони абрӯяшро ғамза тирандоз буд. *Туғрал*

**СОҲИР** II *а.* ساهر бехоб, шаббедор; бедор.

Чашми ӯ бехоб хоболуд бошад рӯзу шаб,
Чашми ман з-он зулфи хоболуди ӯ шаб соҳир аст. *Муиззӣ*

**СОҲИРА** *а.* ساهره **1.** сатҳ ва рӯи замин.

Имрӯз бар соҳираи ин кураи ағбар ... ҳеҷ подшоҳе мураффаътар аз ин худованд нест. *Низомии Арӯзӣ*

2. чашмаи равон.

**СОҲИРӢ** ساحرى сеҳргарӣ, ҷодугарӣ.

Фалак нек донад ситампарварӣ,
Маёмӯз Ҳорутро соҳирӣ. *Хоҷу*

Хубон, ки дона-дона кунанд ашки ошиқон,
Аз соҳирӣ зананд ба оби равон гиреҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

**СОҲӢ** I *а.* ساهى он кӣ фикраш ба ҷои дигар аст, ғофил, бепарво; мусоҳилакор.

[Қозӣ] гуфт: Эй ки гуфтӣ тавонгарон муштағиланд ва соҳӣ ва масти малоҳӣ, — наъам, тоифае ҳастанд бар ин сифат, ки баён кардӣ. *Саъдӣ*

Агар ба куллӣ ғофил бувад ва таъсироти афъолро ҳавола ба васоит кунад, ӯро соҳӣ ва лоҳӣ ... хонанд. *Ҷомӣ*

**СОҲӢ** II *а.* صاحى **1.** бедор, бедоршуда; **2.** ҳушьёр.

**СОҶ** I ساج **1.** дарахти баланди рост, ки дар Ҳиндустон мерӯяд ва онро булути ҳиндӣ низ мегӯянд.

Дарест аз ҷӯби соҷ ба ду мисроъ ва болои дар шаш арашу ним аст. *Носири Хисрав*

Девораш аз санги мунаққаш баровард ва сақфи онро аз ҷӯби соҷ сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. ҷӯби сиёҳранги дарахти соҷ, ки дар киштисозӣ ва ғ. ба кор меравад.

Бипардоз Туронӯ баркаш сипоҳ,
Бибар тахти соҷу барафроз тоҷ! *Фирдавсӣ*

**СОҶ** II ساج мурғе, ки онро кунҷидхӯрак ҳам меноманд.

**СОҶГУН** ساج گون ба ранги ҷӯби соҷ, сиёҳранг.

Канори обдон гашта ба шохи арғувон ҳомил,
Саҳоби соҷгун гашта ба тифли оҷгун хубло. *Манучеҳрӣ*

**СОҶИД** *а.* ساجد сар ба замин ниҳанда, саҷдакунанда.

Паи саманди ту бар хоки роҳ соҷидро
Бувад чу сурати меҳроб бар мусаллое. *«Хизонаи омира»*

Рокеу соҷид шуда тан чун ҳилол,
Пӯязанон машриқу мағриб хаёл. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СУ** I ‖**СУЪ** *а.* سو ‖ سؤ **1.** бадӣ, зиён ва мазаррат.

Тамоми зарари онро боз намоям ва аз суи оқибати он ӯро биёгоҳонам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**суи ақидат** пастии эътиқод, бадӣ, зиштӣ.

Ин ҳам аз суи ақидат ва тасвилоти ҳоилаи деви раҷим аст. *Аҳмади Дониш*

**суи зан(н)** (*инчунин* **сууззан(н)**) бадгумонӣ, гумони бад.

Суи занро бар худ ғолиб магардон. *«Равзат-ус-сафо»*

2. бад; бадхоҳ.

Аз майли уламои суъ аст ба дарбори салотин, ки роҳи ҳақро ба хушомад бипӯшонанд. *Аҳмади Дониш*

**СУ** II ‖ **СУВ** سو *шакли дигари* **сӯ(й).**

Бо ин ҳама майли ман суви ту
Чун рафтани об сӯи басте. *Анварӣ*

**СУАДО** *а.* سعدا *ҷ.* **саид.**

Тавоифи сулаҳо ва суадо аз насли ӯ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

Миёни суадову ашқиё муддати се рӯз ҷангу пайкор давом ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУБОТ** ثبات *аслаш* **сабот.**

**СУБУЛ** *а.* سبل *ҷ.* **сабил.**

Зуд бигзар, ки соликони субул
Кай иқомат кунанд бар сари пул. (2) *Ҷомӣ*

**СУБУР** *а.* ثبور вайронӣ; ҳалокат; **во (эй) субур(о)!** вой!, ҳалок мешавам!

Бонг мезад: Во субуро, во субур!
Ҳамчӯ ҷони кофирон дар қаъри гӯр. *Румӣ*

Он ҷупон, к-андар зимистон марди ур,
Ӯ ҳамеларзиду мегуфт: Эй субур! *Румӣ*

**СУБУТ** *а.* ثبوت **1.** барқарорӣ, пойдорӣ.

Суратро бе модда ва моддаро бе сурат саботу субут натавонад буд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

2. исбот ва муайян шудан; исбот ва муайян кардан.

Тасаввури субут бар тасаввури нафӣ, ки лосубут аст, мутақаддим бошад. *Насириддини Тӯсӣ*

**субути гуноҳ** исботи гуноҳ, мӯҳаққақ кардани гуноҳ.

Элдорро бигрифтанд ва баъд аз субути гуноҳ ҳалок карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ба субут пайвастан** (*ё* **расидан**) исбот шудан бо далелу ҳуҷҷатҳо.

Бо он ки гуноҳе чунин ба субут пайваст, барои чӣ дар кори ӯ андешаи бисьёр менамояд? *«Нигори дониш»*

Ва агар яке аз ин ҷамоа ба гуноҳи шанеъ муттаҳам шавад ва ба субут расад, се рӯз ё ҳафт рӯз ҳабс бифармояд. *Аҳмади Дониш*

**СУБЪ** *а.* سبع **1.** аз ҳафт як қисм, ҳафтьяк; **2.** ҳафтьяки Қуръон, Ҳафтьяк.

Агар худ ҳафт субъ аз бар бихонӣ,
Чу ошуфтӣ, алиф, бе, те надонӣ. *Саъдӣ*

**СУБӮҲ** *а.* صبوح пагоҳӣ, субҳ, субҳгоҳ.

Рӯӣ сӯи мадраса карда субӯҳ,
То бад-ин номус ӯ ёбад футӯҳ. *Румӣ*

Наргиси масти туро хоби субӯҳ ин ҳама чист?
Хез, то куштаи он наргиси мастона шавам. *Ҳилолӣ*

**СУБҲ** *а.* صبح бомдод, сапедадам, вақти сафед шудани рӯз, ки баъд аз саҳар воқеъ мешавад.

Ҳанӯз вақти субҳ набуд ва ҷаҳон торик буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бош, то субҳи давлатат бидамад,
К-ин ҳанӯз аз натоиҷи саҳар аст. *Анварӣ*

**субҳи дерхусп** *кинояː аз* субҳи оҳистадаманда.

Чу субҳи дерхусп аз хоби худ ҷаст,
Гирифта соғари пуршир бар даст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**субҳи дурӯғ** *ниг.* **субҳи козиб.**

Бувад он замон тоби субҳи дурӯғ,
Ки аз субҳи содиқ набошад фурӯғ. *Ҳотифӣ*

**субҳи козиб** нимравшание, ки пеш аз дамидани сапедаи саҳарӣ дар осмон пайдо мешавад; *муқобили* **субҳи содиқ.**

Шаҳи шарқ бар кӯҳ кашида randоdиқ,
Дамида шабоҳанг аз субҳи козиб. *Манучеҳрӣ*

Аз тира шаб баромада рахшону мустатил,
Чун субҳи козиб асту зи меҳр анвар омада. *Восифӣ*

**субҳи нахуст** *ниг.* **субҳи козиб; субҳи содиқ** субҳи ҳақиқӣ, сапедаи саҳарӣ; *муқобили* **субҳи козиб.**

Фурӯ хуфт, к-осоиш омад падид,
Шуд осуда, то субҳи содиқ дамид. *Низомӣ*

◇ **субҳи устухон** сафедии устухон; *киноя аз* таъсири пурқуввати ғаму машаққат.

Дар шаби худ кош уммеди саҳар медоштам,
Ғайри субҳи устухон субҳи дигар медоштам. *Масеҳ*

**ибни субҳ** *киноя аз* офтоб, хуршед.

Ба ибни субҳ, ки сарпанҷаҳо кашад ба нуҷум,
Ба ибни ирс, ки думлобаҳо кунад чу килоб!
*Хоқонӣ*

**дамидани субҳи қиёмат** воқеъ шудани қиёмат, сар шудани қиёмат.

Сели маломат расид в-ин ғами ҷонон набурд,
Субҳи қиёмат дамид в-ин шаби ҳиҷрон нарафт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СУБҲА** *а.* سبحه тасбеҳ, донаҳое, ки ба ришта кашида шудааст ва рӯҳониён адади зикр хондани худро ба он мешумуранд.

Ба завқи жожхоӣ карда осон,
Ба ранги субҳа сар то пош дандон. *Бедил*

**субҳаи саддона** тасбеҳи садмӯҳра.

Шуд баҳору лолаи соғар ба дасти ӯ шугуфт,
Субҳаи саддонаи зоҳид зи тухми лола буд. *Шавкат*

**субҳа кардан** тасбеҳ гардондан; шумурдан.

Сархати дарси камоли дигарат даркор нест,
Субҳа кун андар сулуки ишқ ҳар гоми маро.
*Туғрал*

◇ **субҳаи Парвин ба даст кардани фалак** *киноя аз* намоён шудани ситораҳо.

Сӯфии хуршед ба хилват нишаст,
Кард фалак субҳаи Парвин ба даст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СУБҲГОҲ** صبحگاه бомдод, вақти субҳ.

**СУБҲГОҲӢ** صبحگاهی мансуб ба субҳгоҳ.

Ҳама шаб дар ин умедам, ки насими субҳгоҳӣ
Ба паёми ошноён бинавозад ошноро. *Ҳофиз*

**СУБҲДАМ** صبحدم ҳангоми субҳ, бомдод, сапедадам.

Эй боди субҳдам, хабаре деҳ зи ёри ман,
К-аз ҳаҷри ӯ шудаст бишӯлида кори ман. *Анварӣ*

Ҳар субҳдам зи шавқи ту пеши гули суман
Мурғи чаман ҷудо кунад афғону ман ҷудо. *Ҷомӣ*

**СУБҲИДАМ** صبح دم *ниг.* **субҳдам.**

Чӣ шаб? Субҳидами ӯ иди иқбол,
Муборак рӯзи ӯ чун аввали сол. *Сайидо*

**СУБҲОНАЛЛОҲ** *а.* سبحان الله *калимаи нидо* **1.** *д.* мадҳу сано бод ба худо!; **2.** аҷабо! (дар вақти изҳори тааҷҷуб гуфта мешавад).

Субҳоналлоҳ! — ин чӣ савдост,
В-аз зодаи табъам ин чӣ ғавғост?! *Ҷомӣ*

*Мавлоно Биноӣ ишорат фармуданд, ки субҳоналлоҳ! — дар ин шаҳр чунин мардум будаанд ва аз эшон ғофил. Восифӣ*

**СУБҲФОМ** صبح فام субҳранг, босабоҳат.

Нохуни симинсумани субҳфом,
Бурда зи шаб нохунаи гул тамом. *Низомӣ*

**СУВ** سو *ниг.* су II.

**СУВАЙДО** *а.* سویدا нуқтаи сиёҳе, ки гӯё дар маркази дил воқеъ будааст; *маҷ.* маркази дил.

Савдои қиссаи ин рою бараҳман дар сувайдои дили ман мутамаккин аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сувайдои дили ман то қиёмат
Мабод аз шавқу савдои ту холӣ. *Ҳофиз*

**СУВАЙДОВОР** سویداوار монанди сувайдо.

Бо саводи руху ҷабину изор
Кард ҷо дар дилаш сувайдовор. *Ҷомӣ*

**СУВАЙДОШӮЙ** سویداشوی он чӣ доғи дилро меравонад; *маҷ.* хурсандкунандаи дил, ғамзидой.

Ҳалқаи зулфи ӯ муаммогӯй,
Нақши савдои ӯ сувайдошӯй. *Саноӣ*

**СУВАЙЪА** *а.* سویعه *шакли тасғири* **соат** соатак; муддати кӯтоҳе, вақти кӯтоҳе.

Ё бувад хуфта ё бувад бедор.
Ҳар ду дар як сувайъа чашм мадор! *Саноӣ*

**СУВАР** I *а.* صور *ҷ.* **сурат I.**

*Обаш ... дар намудани сувар бар оинаи гетинамо сабқат мегирад.* (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Чун ба хоб рафтам, сувари ғариба медидам. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

Маънӣ якест, гарчи сувар мухталиф фитод,
Ин нуқтаро қиёс зи баҳру ҳубоб кун! (1) *Ҷомӣ*

Роғ чун номаи Монӣ шуда пур нақшу сувар. (3)
*Фаррухӣ*

Бар давраш ин сувар, ки зи Юсуф диҳад нишон,
Рашки нуқуши Монии суратгар омада. (3) *Восифӣ*

**СУВАР** II *а.* سور *ҷ.* **сура.**

**СУВАРНИГОР** صورنگار нигорандаи суратҳо, сураткаш, офаринандаи пайкар ва чеҳраҳо.

Суварнигори ҳадисам, вале дар он сурат,
Ки ҷон дар он натавонам ниҳод, нангорам. *Хоқонӣ*

**СУВАРӢ** *а.* صوری зоҳирӣ, берунӣ.

Сангпушт гуфт: ...Пас дурии суварӣ ҳиҷоби роҳи мулоқоти маънавӣ нахоҳад шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Бо вуҷуди ин ҳама фазоилу камолоти суварӣ ва маънавӣ дар боби муомалоти расмӣ ва муҳоварoти урфӣ ... сода ва бевуқуф буданд. *Садри Зиё*

**СУВВОЛ** *а.* سوال *ҷ.* **соил I.**

Ҳуҷҷобро гуфтам, то зуввору сувволро ба маҷлиси ман роҳ надиҳанд ва қосиду вофидро бозгардонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУВОР** سوار *ниг.* **савор.**

**СУВОРА** سواره *ниг.* **савора.**

**СУВОРӢ** سواری *ниг.* **саворӣ.**

**СУГУСТАН** سگستن *ниг.* **сигустан.**

**СУД** سود фоида, манфиат, нафъ.

Дар ишқи ту бар умеди суде
Сад бор маро зиён расидаст. *Анварӣ*

Аз сари кӯи ту имрӯз сафар хоҳам кард,
Суди худ сарф ба савдои дигар хоҳам кард.
*Сайидо*

**суду зиён** фоидаву зарар; **суд доштан** фоида доштан; фоида додан; фоида ба даст овардан.

Чун бифурӯхтанд, ду дирам суд доштанд.
*«Таърихи Табарӣ»*

Агар қадри ин давлат надонед, ... анқариб ба дарде лодаво мубтало хоҳед шуд, ки он вақт тавбаву инобат ... суд надорад. *Садри Зиё*

**суд кардан** а) фоида додан; б) натиҷаи хуб ва таъсири нек бахшидан.

Маро ақиқи ту бояд, шакар чӣ суд кунад?
Маро ҷамоли ту созад, қамар чӣ суд кунад?
*Шамси Табрезӣ*

Шоҳрух-мирзо ба ҷониби Форс лашкар кашид ва ба қадри қудрат ҳарчанд кӯшид, суд накард.
*«Таърихи Сайидроқим»*

в) фоида ба даст овардан, фоида бурдан.

Орзу мебурем, чӣ тавон кард,
Суд нокарда сахт бисьёр аст. *Анварӣ*

**СУДА** سوده **1.** *сифати феълии замони гузаштаи* **судан;** **2.** хока, ордак, реза.

Ҳамеша ҳаст дар ӯ мушку судаи анбар,
Шудаст ҳовани боди сабо магар лола? *Восифӣ*

Хайрбодаш рехт дар захми дилам мушти намак,
Судаи алмосро марҳам ба доғам карду рафт. *Сайидо*

**3.** *маҷ.* муҷарраб, таҷрибадида, озмуда, корозмуда.

Чунин гуфт, к-эй кордида гавон,
Ҳама судаи разм, пиру ҷавон. *Фирдавсӣ*

**СУДАД||СӮЪДАД** *а.* سودد||سؤدد сардорӣ, пешвоӣ.

Он кас, ки ӯ ба ҳақ сазовори сӯъдад аст,
Ҷуз вай касе надонам имрӯз дар ҷаҳон.
*Манучеҳрӣ*

Ҳаст табиби бузургу ҳаст мунаҷҷим,
Фалсафию ҳандасию соҳиби судад. *Манучеҳрӣ*

**СУДАН||СОИДАН** سودن||سائیدن **1.** ба ҳам молидани ду чиз, ба чизе расонида молидан.

Чу сӯҳони пӯлод бар санги сахт
Ҳамесуд дандони худ бар дарахт. *Фирдавсӣ*

**2.** фушурдан, маҷақ кардан, хурду реза кардан (бо молиш ва кӯбиш).

Дилам чун арзане, ишқи ту кӯхе,
Чӣ сой зери кӯхе арзанеро? *Рӯдакӣ*

Ҳар шоҳ, ки аз тоати ту бозкашад сар,
Фарқи сари ӯ зери паи пил бисой. *Манучеҳрӣ*

**СУДДА** I *а.* سده остона.

Қуби фано кай хӯрад камоли ту, к-ӯро
Суддаи соҳат бирун зи чархи барин аст. *Анварӣ*

Туғрулбек маъруз дошт, ки мақсуди ман тақбили суддаи хилофат аст, мебояд, ки ҳеҷ кас аз ҷои худ ҳаракат накунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУДДА** II *а.* سده *тиб.* бастагӣ ва гирифтагӣ, гиреҳ, ки дар рӯдаҳо, рагҳо ва ғ. пайдо мешавад.

Суддаю дидону истисқову сил,
Қасру зотуссадру лазъу дарди дил. *Румӣ*

**СУДМАНД** سودمند фоиданок; натиҷадиҳанда, таъсирбахшанда.

Зоҳид, чӣ диҳӣ маро ту пандо,
Чун панди ту нест судмандо?! *Савдо*

**СУДОБ** سداب гиёҳе монанди пудинааст, ки сершоху барг буда, баргҳояш резаи бадбӯ ва дорои гулҳои зардранг аст ва дар тиб ба кор меравад, рута.

Дар роҳ судоби фаровон дидам, ки худрӯй — бар кӯҳу сахро руста буд. *Носири Хисрав*

**СУДОБӢ** سدابی **1.** мансуб ба судоб; **2.** сабзранг; ◇ **чархи судобӣ** *киноя аз* осмон.

Пеши чашми ҳиммати оли-ш аз рӯи қиёс
Ҳайати чархи судобӣ чун сипандон омадаст.
*Анварӣ*

**СУДОЪ** *а.* صداع дарди сар.

Хоби хуш бар мардумон карда ҳаром,
Дар судоъ афтода аз вай хосу ом. *Румӣ*

**СУДОЪПАЗИР** صداع‌پذیر тобовар ба дарди сар, заҳматпазир; тобу тоқат оваранда, мас. ба шунидани суханҳои барзиёд.

Чун зи фармони шоҳ нест гузир,
Гӯям, ар шаҳ бувад судоъпазир. *Низомӣ*

**СУДРА** *а.* صدره **1.** болои сина, сари сина; **2.** синапӯш, нимтанае, ки сари синаро мепӯшонад.

Бо судраҳои нилию ҳамро хуморҳо
Сад гӯшвори заррин дар гӯши ҳар яке. *Ломеӣ*

Эй ки моро зи ҷоми бодомат
Чеҳра гулгуну судра уннобист. *Бадри Чочӣ*

**СУДУР** I *а.* صدور пайдо гардидан; ҳодис шудан, воқеъ гардидан; **судур ёфтан** содир шудан, воқеъ шудан, ба амал омадан.

Шавҳар бар ман ситам карда ва ба тӯҳмату ифтиро гунохе, ки аз ман судур наёфта, дар гардан(-и ман) баста. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**судур ёфтани фармон** навишта шудан, иблоғ гаштани фармон.

Аз он пас чунон ёфт фармон судур,
Ки лашкар кунад сози он роҳи дур. *Ҳотифӣ*

**СУДУР** II *а.* صدور *ҷамъ* **1. ҷ. садр.**

Ду рӯз ҷумлаи судур ба хидмати Асмаӣ оянд. (5)
*Авфӣ*

Муқаттаоти ӯ ... дар маҷлиси салотин ва ҳуккому судуру вузарову фузало қадру қимате дорад. (5) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**судуру будур** бузургон, амирон ва номварон; **2.** *таър.* яке аз се унвони илмӣ дар Бухорои асрҳои охир, ки пас ӯроқ ва пеш аз садр меоянд.

Афлокӣ тахаллуси мулло Сайидқамари муфтиаскари судур (аст). *Садри Зиё*

**СУДУРӢ** صدوری дар мансаби судур будан; *ниг.* **судур** II 2.

Ба мансабҳои бузург ва рутбаҳои сутург аз қабили ... судурӣ ва мударриси мадрасаи Мири Араб мансуб шуд. *Садри Зиё*

**СУҚАРРА** سکره *ниг.* **сукурра.**

**СУККОН** I *а.* سکان дунболаи киштӣ, рули киштӣ.

Бифармуд, то ғуломро ба дарьё андохтанд, чанд навбат ғӯта хӯрд; аз он пас мӯяш гирифта пеши киштӣ оварданд, ба ду даст дар суккони киштӣ овехт, чун баромад, ба гӯшае бинишаст ва қарор ёфт. *Саъдӣ*

Гашт суккон зи чанги забт раҳо,
Мижа гардонд бодбон ба қафо. *Бедил*

**СУККОН** II *а.* سکان *ҷ.* **сокин.**

Аксар суккони Алмавт ба ӯ байъат карда ба даъваташ даромаданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**СУКНО** *а.* سکنی истиқомат, сукунат.

Закариё ба ҷиҳати сукнои Марьям ғурфае дар масҷид бино кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**сукно пазируфтан** сокин шудан, ҷо гирифтан, истиқомат кардан.

Маҳрамони ҳарамсарой ... чанд рӯзе, ки истиқомат варзида сукно пазируфтанд, рӯз ба рӯз дар тазоюди таъзими онҳо кӯшиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**сукно сохтан** истиқомат кардан, сокин шудан.

Чунон ободон гашт, ки халқе мураффаҳулҳол дар он мавозеъ ва мақом сукно сохтанд. *«Таърихи Систон»*

**СУКР** *а.* سکر мастӣ, ҳолати мастӣ.

Сукру ҳушьёрият яке гардад,
Хобу бедорият яке гардад. *Ҷомӣ*

**СУКРА** سکره *ниг.* **сукурра.**

**СУКСУК** سکسک *аспи бадгашт, аспи лӯкка,* аспе, ки дар вақти тез гаштан савори худро ҷунбонда ноором мекунад.

Аспе чунон ки доӣ зер, аз миёна зер,
В-аз лоғарӣ, ки буд, на суксук, на роҳвор. *Анварӣ*

**СУКУБО** *ю.* سکوبا *ниг.* **сакубо.**

**СУКУК** *а.* صکوک *ҷ.* **сак(к).**

Навиштани фатвоӣ ва таҳрири сукук ва сиҷиллотро пешниҳоди ҳиммат сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шароеъ амри қазо бувад ва тадрис ва истифто ва маҳзарот ва сукук. *Аҳмади Дониш*

**СУКУН** *а.* سکون **1.** беҳаракатӣ, ноҷунбӣ, оромӣ.

Шаб чу киштӣ буду мавҷаш лангару маллоҳ моҳ,
Гуфтӣ, он киштӣ сукун аз ҷунбиши лангар гирифт. *Муиззӣ*

Сукуне ба даст овар, эй бесабот,
Ки бар санги гардон нарӯяд набот. *Саъдӣ*

**2.** оромӣ, қарор; тасаллӣ.

Онро аз барои сукуни дил ва оромиши хотир нақл кардаанд. *Авфӣ*

Навои наю нолаи арғанун
Рабуда зи дил сабру аз ҷон сукун. *Ҳотифӣ*

Аз он тирадил марди софидарун
Қафо хӯрду сар бар накард аз сукун. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* тамкину виқор, ҳилм; сабр.

Ғазаб даст дар хуни дарвеш дошт,
Ва лекин сукун даст дар пеш дошт. *Саъдӣ*

**4.** *грам.* дар қоидаи алифбои арабии тоҷикӣ аломати ҳарака надоштани ҳарф ـْ.

**СУКУНАТ** *а.* سکونت **1.** беҳаракатӣ, оромӣ; қарор, иқомат.

Ба ҳар ҷо, ки чун қутб кардам сукунат,
Ба ҷуз ғурбат аз чархи гардон надидам. *Бадри Чочӣ*

Лабе тар кардаму тар шуд ҷигар ҳам,
Сукунат ёфт лахте ҷони дарҳам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**сукунат гирифтан** ором ёфтан, таскин ёфтан.

Ӯ фармон дод: Ин хона тавоф кун, то дили ту сукунат гирад. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** маскан кардан, иқомат кардан, бошандагӣ.

Ва сукунати одам ва мавошӣ дар он [ҷо] мутааззир бошад. *Аҳмади Дониш*

**сукунат доштан** иқомат доштан, истиқомат кардан.

Боре ман... ба чаҳорбоғи Сепулон ... сукунат доштам. *Садри Зиё*

**СУКУРРА||СУҚАРРА||СУКРА** سکره косаи сафол.

Сукурраиречор пеши Маҳдӣ ниҳоданд. *Авфӣ*

Зи нақшбанди замири ту моя меёбад
Хуму сукурраи ранги мусаввирони баҳор. *Асири Ахсикатӣ*

Буд шаҳре бас азиму меҳ, вале
Қадри ӯ қадри сукурра, — беш не. *Румӣ*

**СУКУТ** *а.* سکوت хомӯшӣ.

Анварӣ, лофи сухан то кай занӣ, хомӯш бош,
Бу, ки чун мардоп мусаллам гардадат мулки сукут. *Анварӣ*

**СУЛ(Л)** سل шуш, рия.

Дилам танӯраву ишқ оташу фироқи ту доғ,
Ҷигар муаллақу бирьёну сул буда кабоб. *Тайён*

**СУЛАҲО** *а.* صلحا *ҷ.* **солеҳ.**

Яке аз сулаҳои Лубнон, ки мақомоти ӯ дар диёри араб мазкур буду кароромоти ӯ машҳур, ба ҷониби Димишқ даромад. *Саъдӣ*

Ба ишорат сулаҳо ва дарвешонро гуфтӣ: Маро ба дуо ёд доред! *Авфӣ*

**СУЛАҲФОТ** *а.* سلحفات кашаф, сангпушт.

Марораи сулаҳфоти баррӣ ва мисли ӯ заҳраи сангпушти баҳрӣ бо он даромезад ва нигоҳ дорад. *«Илми симиё»*

**СУЛБ** I *а.* صلب **1.** сахт, шах, дурушт, сахтмодда.

Кӯҳҳо буд ҳар як чун гунбазе ... ва сулб, ки ҳеҷ шаққе ва ноҳамворӣ бар он наменамуд. *Носири Хисрав*

**2.** устувор, мустаҳкам; *маҷ.* мутаассибӣ гузаро, сахт мутаассиб.

Султон Маҳмуд дар дину мазҳаб ба ғоят сулб буда ва дар назари ӯ ҳеҷ тоифа душмантар аз рафаза набудаанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**СУЛБ** II *а.* صلب **1.** **тахтапушт, амуди фиқарӣ.**

Аз он саҷда бар одамӣ сахт нест,
Ки дар сулби ӯ мӯҳра яклахт нест. *Саъдӣ*

2. камар.

Ҳама фарзандон аз сулби вай дар вуҷуд омаданд. *«Хористон»*

Ин мегуфт: Қош аз сулби султонӣ ба раҳими модар нутфаам наёмадӣ! *«Шаҳномаи Фарғона»*

3. *маҷ.* миёни чизе, ниҳод ва даруни чизе, мағзи чизе; зот.

Заре к-одамиро кунад бимнок,
Чи дар сулби оташ, чи дар нофи хок. *Низомӣ*

Ниҳад лаълу пирӯза дар сулби санг,
Гули лаъл дар шохи фирӯзаранг. *Саъдӣ*

**СУЛБӢ** *а.* صلبی пуштикамарӣ, наслӣ, зурриётӣ; зотӣ; **фарзанди сулбӣ** фарзанди худӣ.

Ин ишфоқ, ки ту дар ҳаққи ман кардӣ, ҳеҷ кас дар ҳаққи фарзанди сулбӣ накунад. *Авфӣ*

Абдуллоҳ маро ба масобаи фарзанди сулбист. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУЛВАТ** سلوت *ниг.* **салват.**

**СУЛЛ** سل *ниг.* **сул(л).**

**СУЛЛАМ** *а.* سلم нардбон.

Баланди чу хоҳӣ, тавозӯъ гузин,
Ки ин бомро нест суллам ҷуз ин. *Саъдӣ*

Нулрой ... рафта-рафта қадам бар сулламй тараққӣ гузошт. *«Хизонаи омира»*

**СУЛЛОБ** صلاب *шакли кӯтоҳшудаи* **устурлоб.**

Ҳама зичу суллоб бардоштанд,
Бад-он кор як ҳафта бигзоштанд. *Фирдавсӣ*

**СУЛМА||СУЛМАТ** *а.* ثلمه||ثلمت шикоф, рахна.

Сулмае дар садду рахнае ба ҳисни давлат роҳ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУЛС** *а.* ثلث сеяк, аз се ҳисса як ҳиссаи чизе.

Сулсе аз он ҳиссаи ман аст. *Авфӣ*

Сулси фарсанг бувад чаҳор ҳазор
Аз қадамҳои марди хушрафтор. *Аттор*

**СУЛСУЛ** *а.* صلصل фохта.

Чу чанбарҳои ёқутин ба рӯзи бод гулшанҳо,
Ҷаҳанда булбулу сулсул чу бозигар ба чанбарҳо. *Манучеҳрӣ*

Нафири булбул аз темори ҷуфту нолаи сулсул,
Гаҳ аз болои сарв ояд, гаҳ аз шохи чинор ояд. *Ломеӣ*

**СУЛТОН** *а.* سلطان унвони подшоҳон дар баъзе мамлакатҳои Шарқ.

Ва ҳол ин зулми уммол дар ҳақиқат зулми султон аст. *Аҳмади Дониш*

◇ **султони анҷум** *кинояаз* офтоб.

Ҳумоюн Ҳумой аз фарозӣ наванд
Чу султони анҷум зи чархи баланд ... *Хоҷу*

**султони чархи оинафом** *киноя аз* офтоб.

Аласабоҳ, ки султони чархи оинафом
Зидуд оинаи осмон зи занги залом ... *Убайди Зоконӣ*

**султони чорболиши гардун** *киноя аз* офтоб.

То бар дараш тариқи гадоӣ гирифтаам,
Султони чорболиши гардун ғуломи мост. *Шоҳӣ*

**СУЛТОНӢ** سلطانی 1. мансуб ба султон; 2. подшоҳӣ, салтанатронӣ.

Ту бар тахти султонии хеш бош,
Ба ахлоқи покиза дарвеш бош! *Саъдӣ*

Накунад ҷаврпеша султонӣ,
Ки наёяд зи гург чӯпонӣ. *Саъдӣ*

Гарчи бесомон намояд кори мо, саҳлаш мабин,
К-андар ин кишвар гадоӣ рашки султонӣ бувад. *Ҳофиз*

**СУЛУК** *а.* سلوک 1. роҳ рафтан.

Шеваи нозукдилон набвад сулуки роҳи фақр,
Сахт душвор аст бори шишаву раҳ санглох. *Ҷомӣ*

2. равиш, рафтор; муомила; одат.

Ба олам нест чун аҳли тамаъ яксон сулуки ман,
Ба рӯи дӯстон оинаам, бо хасм шамшерам. *Сайидо*

Фасли дуйӯм — дар сулуки умаро бо сипоҳ ва хадам ва ҳашам. *Аҳмади Дониш*

Рав, аз сари ҳаваси ишқ бигзар, эй зоҳид,
Ту кори хеш бикун, ин сулук кори ту нест. *Туғрал*

**сулук кардан** рафтор кардан, муомила кардан.

[Заған] чунон ки бо бачагони худ сулук кардӣ, бо ӯ ҳамон тариқа маслук доштӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

3. дар тасаввуф — роҳ; тариқа, тарзи зиндагонии аҳли тасаввуф, зиндагонии дарвешона ва парҳезгоронаи сӯфиён.

Дар маърифату риёзат ва сулук мақоми олӣ ёфт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

То бигӯям, ки чӣ кашфам шуд аз ин сайри сулук,
Бар дари майкада бо барбату паймона равам. *Ҳофиз*

**СУЛУҶ** *а.* ثلوج *ҷ.* **салҷ.**

Он мутаваҷҷеҳи ақсои диёри Ҳинд гашт ва ба воситаи касрати сулуҷ ба Ғазнин мурочиат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУЛҲ** *а.* صلح оштӣ, мусолимат; *муқобили* **ҷанг.**

Бо раийят сулҳ кун в-аз ҷанги хасм эмин нишин,
З-он ки шоҳаншоҳи одилро раийят лашкар аст. *Саъдӣ*

Сулҳ як мӯ агар ба ҷанг расад,
Шишаи оламе ба санг расад. *Бедил*

**сулҳу лин** оштӣ ва мулоиматӣ.

Нахоҳам, ки ин хомаи сулҳу лин
Наю найза гардад ба оҳанги кин. *Ҳотифӣ*

**сулҳ сиголидан** роҳи оштӣ ҷустан.

Ба ақсои ҷаҳон аз фазаъи теғаш ҳар рӯз
Ҳаме сулҳ сиголад дили ҳар ҷангсиголе. *Фаррухӣ*

**СУЛҲНОМА** صلح نامه аҳду паймони сулҳу оштӣ, оштинома, қарордоди сулҳ.

Бо эшон сулҳ карданд ва сулҳнома навиштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**СУЛҲФУРӮШ** صلح فروش он кӣ бо нияти баде худро сулҳҷӯй вонамуд мекунад; ◇ **ин сулҳфурӯш** *киноя аз* дуньёи бевафо.

Ин сулҳфурӯши оқибатҷанг
Дар каф қадаҳест, дар бағал санг. *Шоҳин*

**СУМ** I سم сумҷ, хонаи зеризаминӣ.

Биёбон саросар ҳама канда сум,
Ҳамон равғани гов дар сум ба хум. *Фирдавсӣ*

**СУМ** II||**СУММ** I سم моддаи шохӣ дар нӯги дасту пои чорпоён.

Ҳамекӯфт бар хок рӯина сум,
Чу тундар хурӯшиду афшонд дум. *Фирдавсӣ*
Хуросону Кирмону Ғазнину Ғур
Бипаймуд ҳар як ба сумми сутур. *Низомӣ*

**СУМ** III||**СУММ** II *а.* سم сӯроxи гӯш; гӯш.

Бо ҳақ мустаънис шавад ва табиаташ аз ботил ва суммаш аз дурӯғ мутанаффир гардад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**СУМ** IV||**СУММ** III *а.* صم кар; **сумму(н) букм** кару гунг.

Ба таҳдид агар баркашад теғи ҳукм,
Бимонанд каррубиён сумму букм. *Саъдӣ*

**сум(м)!** *калимаи нидо* гунг шав!, хомӯш бош!, баҳс ва муқобалат накун!

**СУМАН** سمن *ниг.* **саман** II.

**СУМАНБАР** سمنبر *ниг.* **саманбар.**

**СУМАНБАРГ** سمنبرگ *ниг.* **саманбарг.**

**СУМАНБӮ(Й)** سمنبو(ی) *ниг.* **саманбӯ(й).**

**СУМАНЗОР** سمن زار *ниг.* **саманзор.**

**СУМАНСИНА** سمن سینه *ниг.* **самансина.**

***СУМАНСО(Й)*** سمنسا(ی) *ниг.* ***самансо(й).***

**СУМБОДА** سمباده *ниг.* **сунбода.**

**СУММ** I سم *ниг.* **сум** II.

**СУММ** II *а.* سم *ниг.* **сум** III.

**СУММ** III *а.* صم *ниг.* **сум** IV.

**СУММА** *а.* ثم баъд, баъд аз он; боз, такроран.

Роиҷ ... дар шеър хондан тарзи аҷибе дошт ва вақти таҳсини шеъри худ мегуфт: Паҳ-паҳ, сумма паҳ-паҳ!. *«Хизонаи омира»*

**СУМ(М)ОҚ** سماق меваи туршмазаи қарақотмонанд, ки куфтаву соидашудаи онро ба хӯрок меандозанд.

Ё худ ар кардам сумоқу нордон сар то қадам,
Ҷумла дар лаъли тару ёқути аҳмар гирамаш.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**СУМРА** *а.* سمره тирарангӣ, қаҳварангӣ; гандумгунӣ.

Ин иқлим ба Муштарӣ мансуб аст ва лавни оммаи билод миёни сумра ва савод бошад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СУМУВ(В)** *а.* سمو баландӣ.

Ҳимматат аз сари улувву сумув
Ба ҷаҳон даст менаёояд. *Анварӣ*

Улувви мартабат ва сумувви манқабати эшон аз ҳадди васф берун (аст). *«Равзат-ус-сафо»*

**СУМУТ** I *а.* صموت хомӯшӣ, хомӯш будан.

То кай мӯҳри сукут ва банди сумут бар даҳан ниҳӣ? *«Равзат-ус-сафо»*

**СУМУТ** II *а.* سموت *ҷ.* **самт.**

Толиби мақсудро як самт бояд муставӣ,
Мардро саргашта дорад ихтилофоти сумут. (2)
*Анварӣ*

**СУМҶ** سمج хонаи зеризаминӣ; нақб; роҳи зеризаминӣ.

Шав бад-он кунҷ-андарун, хумме биҷӯй,
Зери он сумҷ аст, берун шав бад-ӯй. *Рӯдакӣ*
Ҳар даҳ нишаста бар дару бар боми сумҷи ман,
Бо якдигар дамодам гӯянд ҳар замон.
*Масъуди Саъд*
Ҳеҷ пинҳонхона он занро набуд,
Сумҷу деҳлизу раҳи боло набуд. *Румӣ*

**СУН** سون сӯй, ҷониб, тараф.

Рафт рӯзе ба суни гармоба,
Монд танҳо даруни гармоба. *Саноӣ*

**СУНАЙН** *а.* سنین *шакли тасғири* **синон.**

Фармон дод, ки лашкари фирӯзисимот ниҳоли вуҷуди аҳли ҷалодату инод ба сунайни қаҳр мунқатеъ созанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУНАН** *а.* سنن *ҷ.* **суннат.**

Ва ин мартаба воҷиб дошта, то бар сунани мулуки мозия ҳамеравад. (2) *Низомии Арӯзӣ*

Давом бар адои фароиз ва сунан моро арзонӣ фармуд. (3) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**сунб** سنب *асоси замони ҳозираи* **сунбидан.**

**СУНБ** سنب сум; *маҷ.* пой.

Мо ба бӯшу оразу тоқу турунб,
Сар кучо ки худ ҳамебинҳем сунб. *Румӣ*

**СУНБИДАН** سنبیدن **1.** сӯрох кардан; кофтан, шикофтан.

... К-он чора чу сунбидани кӯҳ аст ба сӯзан
В-он ҳила чу паймудани об аст ба ғирбол. *Муиззӣ*

**2.** бо сум помол кардан, зери по намудан, маҷақ кардан.

Чу афтод душман дар он пойлағз,
Ба сумми самандаш бисунбид мағз. *Низомӣ*

**СУНБОДА||СУМБОДА** سنباده||سمباده санги сайқал, санги махсуси сайқалдиҳӣ.

Бодае дид бад-он ҷом дарафтода,
Ки буни ҷом ҳамесуфт чу сунбода. *Манучеҳрӣ*
Аз ин гуна сумбодаи зарпаранд
Ҳаме арзи пӯлоду гавҳар баранд. *Асадӣ*

**СУНБОНИДАН** سنبانیدن сӯрох кардан.

Агар фағфури чиниро диҳад маншури дарбонӣ,
Ба сунбода ҳуруфашро бусунбонад дар аҳдоқаш.
*Манучеҳрӣ*

**СУНБУЛ** I سنبل **1.** гиёҳи пиёзбехи савсанбарг, ки гулаш хушбӯ ва ҳалқа-ҳалқа буда ба зулфи маъшуқа ташбеҳ мешавад, гиацинт.

Зиҳӣ фузуда ҷамоли ту зебу ороро,
Шикаста сунбули зулфи ту мушки сороро.
*Рӯдакӣ*
Саҳар ки бод биёрост шохиди гулро,
*Насим шона расонид зулфи сунбулро. Мӯҳъй*

**2.** *киноя аз* зулф ва мӯи маъшуқа.

Наргиси пурхоби ӯ аз чашми ман бурдаст хоб,
Сунбули пуртоби ӯ дар пуштам овардаст тоб.
*Муиззӣ*

**сунбули марғул** зулфи печида, зулфи чингила.

Туро, ки сунбули марғул бар канори гул аст,
Ба орази ту чӣ рӯ офтобро даъвост. *Бадри Чочӣ*

**сунбули сероб** *кинояаз* мӯйҳои ҷилодор, мӯи тобон ва хушнамо.

Зулфи ту бар маҳ парешон карда мушки нобро,
Шох-шох афканд бар гул сунбули серобро. *Ҷомӣ*

**сунбули ғолиясо** *кинояаз* мӯй ва зулфи хушбӯибахш.

Сунбули ғолиясоят чу сабо шона зада,
Шуда бар хирмани гул мушкфишон кокули ту.
*Камоли Хуҷандӣ*

**аз сунбул бар гул мушкбезӣ кардан** *кинояаз* парешон кардани мӯй ба рӯй.

Зи сунбул карда бар гул мушкбезӣ,
Зи наргис бар суман симобрезӣ. *Низомӣ*

**СУНБУЛ** II *а.* سنبل *ниг.* **сунбула.**

**СУНБУЛА** *а.* سنبله хӯшаи гандум, ҷав ва ғ.; ◇ **бурҷи Сунбула** *нуҷ.* бурҷи шашум аз бурҷҳои дувоздаҳгонаи осмонӣ.

**СУНДУС** *а.* سندس навъе аз дебо ва ҳарир, ки бисьёр нафис ва нозук аст, тафта.

Савби уннобӣ гашта салаби қавси қузаҳ,
Сундуси румӣ гашта салаби ёсумано. *Манучеҳрӣ*

Зи фарши сундусу истабрақам наёяд ёд,
Чу тан ба ёди ту бар хоку сар ба хишт ниҳам.
*Ҷомӣ*

**СУНИШ** سونش резаҳои филизӣ, ки дар вақти сӯҳон кардан мерезад, резгӣ, оҳансов.

Шарар дидам, ки бар рӯям ҳамеҷаст,
Зи мижгон ҳамчу сӯзон суниши зар. *Манучеҳрӣ*

**СУННАТ** *а.* سنت **1.** роҳ, равиш; одат.

Гузорандаи назми ин достон
Сухан ронд бар суннати ростон. *Низомӣ*

Аз саодати хеш мунтақил натавонад кард ва дар ҳамаи аҳвол бар суннату сирати хеш бошад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

Ин суннати итобро аз куҷо овардӣ? *Авфӣ*

**суннати санийя** расму одати писандида.

Шумо низ муаммои худро ном нагӯед, мо низ иқтидо ба суннати санийяи шумо карда шояд тавонем ёфт. *Восифӣ*

**2.** урфу одат, расму қоида.

Ба тариқи суннат элчиён пеши эшон фиристода ҳамаро ба қабули амри шариати ғарро даъват намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *д.* ибодат ва одате, ки аз Муҳаммад мондааст ва онро сунниҳо ба амал меоранд.

Шайх ризо дод ба ҳукми он ки иҷобати даъват суннат аст. *Саъдӣ*

◇ **суннат кардан** хатна кардан.

Зиёдат аз бист ҳазор халқ дар авоили моҳи зилҳиҷҷа он ҷо ҳозир шаванд ва фарзанд баранд ва суннат кунанд. *Носири Хисрав*

**СУННОЪ** *а.* صناع *ҷ.* **сонеъ.**

Ва дар он шаҳр сунноъ бисьёранд, ҳар гурӯҳеро растаи ҷудо бошад. (1) *Носири Хисрав*

Сунноъро ҷамъ карданд, то санаме аризу тавил аз маъданиёт тартиб доданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**СУНЪ||САНЪ** *а.* صنع эҷод ва офариниш; он чи сохта ва офарида шудааст.

Ҳама бинанд на ин сунъ, ки ман мебинам,
Ҳама хонанд на ин нақш, ки ман мехонам. *Саъдӣ*

Ҳазор нақш барояд зи килки сунъу яке
Ба дилпазирии нақшу нигори мо нарасад.
*Ҳофиз*

Дида мақшой ба ҷуз дидани оинаи санъ,
Ки дар он ҳеҷ кас аз рӯи риё нашнидаст. *Махфӣ*

**СУНҒУР** *т.* سنغر *ниг.* **сунқур.**

Назад панҷа сунғур ба рӯи уқоб,
Тиҳӣ кард паҳлу маҳ аз офтоб. *Ҳотифӣ*

**СУНҚУР** *т.* سنقر мурғи шикорӣ аз ҷинси чарғ, ки бисьёр тезпар ва тезтар аст ва мурғи шикории подшоҳон будааст.

Сунқуре, к-ӯ дар Хазар бо сардсер омӯхтаст,
Дар Ҳабаш бастан ба гармо барнатобад беш аз ин.
*Хоқонӣ*

**СУНӮҲ** I *а.* سنه зани писар, арӯс.

**СУНӮҲ** II *а.* سنوح сонеҳ шудан, рӯ додан, воқеъ шудан.

Шоҳрух-мирзо аз сунӯҳи ин ҳолат қуввате баҳам расонда фавҷеро фиристод, то Иброҳим-мирзоро ба даст оварданд. *«Хизонаи омира»*

**СУОЛ** I *а.* سؤال **1.** пурсиш, дархост; илтимос.

Он ки ганҷе ба як суол бидод,
В-он ки мулке ба як сувор гирифт. *Анварӣ*

Суоли мо ба ту аз ҳад гузашт, лаб бикшо,
Ки солҳост, ки дар ҳасрати ҷавоби туем. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* гадоӣ.

Хоҳандаи мағрибӣ дар сафи баззозони Ҳалаб мегуфт: Эй худовандони неъмат, агар шуморо инсоф будӣ ва моро қаноат, расми суол аз ҷаҳон бархостӣ. *Саъдӣ*

**суол кардан** (ё **намудан**) пурсидан; дархост намудан; гадоӣ кардан.

Ибни Наср гӯяд: Суол кардам аз пирони русто, ки андар ин чӣ маъно аст? *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз ӯ суол намуд, ки Ҳаҷҷоҷро мешиносӣ?
*Аҳмади Дониш*

**СУОЛ** II *а.* سعال сурфа, сулфа.

Ҷосуси туст бар хасм анфоси ӯ чу дар шаб,
Ғаммози дузд бошад ҳам атсаву суолаш. *Хоқонӣ*

**СУОЛОТ** *а.* سؤالات *ҷ.* **суол** I.

Суолоти мушкил дарандохтанд,
Ҷавоботи равшан бипардохтанд. *Ҷомӣ*

**СУПАРЕҒ** سپریغ хӯшаи ангур.

Дареғ фарри ҷавониву изз, вой дареғ!
Азиз буд аз ин пеш ҳамчунон супареғ,
Ба ноз боз ҳамепарварад варо деҳқон,
Чу шуд расида, наёбад зи теғи тез дареғ.
*Шаҳиди Балхӣ*

**супор** سپار *асоси замони ҳозираи* **супурдан.**

**СУПОР** I سپار омоч, говоҳан, сохтук, испор.

Туро гардан дарбаста ба юғ,
Вагарна наравӣ рост бо супор. *Лабибӣ*

**СУПОР** II||**СИПОР** سپار чархишт (чорхишт).

Аз он чонтӯз лахти хуни раз деҳ,
Сипарда зери пой андар супоро. *Рӯдакӣ*

**СУПУРДАН** سپردن таслим кардан, додан, ба ихтиёри касе гузоштан.

Сари марзи Эрон ба Перон супурд,
Сипоҳе фиристод бо ӯ нахурд. *Фирдавсӣ*

**СУР** I سور тӯй, арӯсӣ; ҷашни шодӣ, зиёфати умумӣ.

Суре саросар сурур тартиб доданд. *Авфӣ*
Ту шод ба суру ман ба мотам,
Моро чӣ мувофиқ аст бо ҳам? *Ҷомӣ*

**СУР** II *а.* سور девори қалъа, ҳисор ва ё шаҳр.

Кунунам нигаҳ кун ба вақти суҳан,
Бияфтода як-як чу сури куҳан. *Саъдӣ*

Он шаҳр суре дошт, ки хандақе ба гирди он мураттаб сохта буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУР** III سر кафше, ки дар Хуросон аз ресмон мебофтаанд.

Мудхилонро рикоб зарогин,
Пои озодагон наёбад сур. *Рӯдакӣ*

**СУР** IV سر бӯза, шаробе, ки аз биринҷ тайёр карда мешавад.

Лифт бихӯрдам ба гарм, дард гирифтам шикам,
Сур бикашидам ду дам, маст шудам ногаҳон.
*Лабибӣ*

**СУР** V سر||سور ранги сурхтоб, тилоиранг.

**СУР** VI *а.* صور буғ, буқ, шайпур, карнай.

Синдон ба синон чунон шикофад,
Чун сур, ки осмон шикофад. *Хоқонӣ*
Ба дуди ҷигар чархро килла баст,
Ба сури нафас қалби гардун шикаст. *Хоҷу*

◇**сури Исрофил** (*ё* **Сирофил**) *д.* шайпури Исрофил ном фаришта, ки гӯё дар рӯзи қиёмат хоҳад дамид ва тамоми мурдагон зинда хоҳанд шуд.

Шағабҳои шайпур аз оҳанги тез.
Чу сури Сирофил дар растахез. *Низомӣ*

**сури пасин** *ниг.* **сури Исрофил.**

Зоташ аз нури нахустин аст чун сури пасин,
Сурати инсоф дар охир замон ангехта. *Хоқонӣ*

**сурро нафха додан** сурро дамидан; қоим шудани қиёмат.

Эй кош, ин замон бидиҳад нафха сурро
В-эй кош, сар ба дар кунад аз мағриб офтоб!
*Савдо*

**СУРА** *а.* سوره боб ва фасли Қуръон, ҳар як аз 114 фасли Қуръон.

Сад сураи ҳаҷр мефурӯхонам,
Дар шаъни висол ояте бояд. *Анварӣ*

**СУРАЙЁ** *а.* ثریا *нуҷ.* Парвин, ки аз шаш ситорачаи як ҷо ғуншуда иборат аст.

Меҳмонхонае муҳайё дошт,
Қ-аз саро рӯй дар Сурайё дошт. *Низомӣ*

Рояти… ӯро ба авҷи Сурайё мерасонид. *Авфӣ*

◇ **аз саро то Сурайё** аз замин то ба Парвин, аз замин то осмон.

Аз саро дамдама то фарқи Сурайё чидам,
Қ-аз Самак тантана то авҷи Симокам дорад.
*Шоҳин*

**СУРАЙЁМАКОН** ثریامکان *киноя аз* олиҷоҳ, олидараҷа, баландмартаба.

**СУРАЙЁМАҚОМ** ثریامقام *киноя аз* олидараҷа, олиҷоҳ.

Ӯ сурайёмақому ин хокӣ,
Нест мумкин зи хок афлакӣ. *Бедил*

**СУРАЙЁСАРИР** ثریاسریر олитахт, олиҷоҳ; подшоҳи хеле олимартаба.

Баромад ба болои заррина зин
Сурайёсарире, сулаймоннигин. *Ҳотифӣ*

**СУРАТ** I *а.* صورت **1.** зоҳир, шакл, намуд, ҳайат, намуди зоҳири(-и инсон ва ғайри инсон).

[Ҳакимон] гуфтаанд: Ҳар кӣ ба тоат аз дигарон кам аст ва ба неъмат беш, ба сурат тавонгар асту ба маънӣ дарвеш. *Саъдӣ*

**сурати зишт** намуди бад, афту башараи баднамо.

Ба ин сурати зишту ин рӯи гарм
Даромад ба пешаш ба овои нарм. *Савдо*

**2.** ҳайкал, муҷассама.

Ду сурати асп ёфтанд: Яке аз зар ва яке аз сим.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз зару нуқраю суфру… обгина… суратҳои туюру сибоъ дар он ҳусун сохтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**3.** нақш, тасвир, расме, ки аз чизе гирифта мешавад, расме, ки аз рӯи чизе кашида мешавад, акс; нақша.

Масҷиди ҷомеи Бухороро дидам, бар вай дарҳои босурат ва рӯи онро тарошида…
*«Таърихи Наршахӣ»*

Кӣ сурате, ки ба умре нигошт, худ бистурд,
Кӣ гавҳаре, ки басе сол суфт, худ бишкаст.
*Анварӣ*

Аҷузаи бечора фурсате бисьёр чун сурати девор беҳиссу ҳаракат монд. *Садри Зиё*

**сурат кашидан** расм кашидан, сурати касеро кашидан, нигоридан.

Сураткаши наққоши Чин, рав, сурати ёрам бибин,
Ё сурате каш инчунин, ё тарк кун суратгарӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** чигунагӣ, кайфият, ҳолу вазъият.

Ва ҳолу сурати ҷунбиши осмонҳо ва ситорагон боз намуда ояд. *Ибни Сино*

**сурати феъл** чигунагии ба амал омадан(-и коре), тарзу тариқи рӯй додан(-и амале).

Сурати феъли он низ ба он ҷо мушоҳида гардидааст. *Савдо*

**сурати ҳол** чигунагии аҳвол.

Наздики соҳибдевон рафтам ба собиқаи маърифате, ки дар миёни мо буд ва сурати ҳолаш бигуфтам. *Саъдӣ*

**5.** *маҷ.* феъл, ҳаракат ва муомила.

Юмкин, ки сурате аз ман содир гардад, ки мулоими табъи шариф набошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**6.** *мат.* дар касри оддӣ рақаме, ки болои хатча навишта мешавад, мас. $^2/_5$, дар ин каср 2 сурат ва 5 махраҷ ном дорад; ◇ **сурат бастан** а) сурат кашидан; тарҳ кардан, нақши чизеро кашидан.

Худо чу сурати абрўи дилкушои ту баст,
Кушоди кори ман андар карашмаҳои ту баст. *Ҳофиз*

Гули тасвири ў пайваста хандад,
Бад-ин сурат касе сурат набандад. *Сайидо*

б) тасаввур кардан, хаёл кардан, гумон кардан.

Оҳу гуфт: Пире... дар камини ман буд, ... сурат бастам, ки сайёде бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

в) имконпазир будан, мумкин шудан, ҳосил гардидан.

Дар он шаҳр кишту кор ва фалоҳату зироат сурат набандад. *Аҳмади Дониш*

**сурат гирифтан** а) шакл гирифтан, ба шакл даромадан; воқеъ шудан; ҳосил шудан.

Мутобиқи таназзўҳ ва кибриёии ў бувад, аз калом ва баёни мо сурат нагирад. *Аҳмади Дониш*

б) эътибор гирифтан, эътибор пайдо кардан; сару сомон пайдо кардан.
Агар хоҳӣ, ки корат дар назарҳо сурате гирад,
Ба ранги хомаи наққош машқи бесадой кун. *«Хизонаи омира»*

**сурат кардан** тасвир кардан, расм кашидан; чизеро ба таври дигар мухолифи воқеиаш тасвир кардан.

Падараш аз вай биёзурда буд аз суратҳое, ки бикарда буданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СУРАТ** II *а.* سورة *ниг.* **сура.**

Ба ҳеч сурате андар набошад ин ҳама маънӣ,
Ба ҳеч с у р а т е андар набошад ин ҳама оят. *Саъдӣ*

**СУРАТАН** *а.* صورتاً аз рўи сурат, аз рўи шакл, шаклан.

Мулло Сайидқамар... суратан гов буданд ва сиратан хар. *Садри Зиё*

**СУРАТГАР** صورتگر суратгаш, рассом, мусаввир, наққош.

Аз об баркашида суратгарон варақро,
Гулбарги оризи ту ҳар ҷо ки баркашида. *Камоли Хуҷандӣ*

Гар ба рўи дасти худ зулфи туро созам рақам,
Остинам сархати суратгарони Чин шавад. *Сайидо*

**СУРАТГАРӢ** صورتگری рассомӣ, мусаввирӣ, наққошӣ.

Сарви бустони ту ё маҳ, ё парӣ,
Ё малак, ё дафтари суратгарӣ. *Саъдӣ*

Боз наққоши хазон суратгарӣ дорад ба боғ,
Беди маҷнун сурати болу паре дорад ба боғ. *Мушфиқӣ*

**СУРАТКАДА** صورتکده нигористон, суратхона.

Гар ба сураткада ой ба чунин ҷилвагарӣ,
Сарви тасвир ба таъзими қадам хам гардад. *Шавкат*

**СУРАТКАШ** صورتکش *ниг.* **суратгар.**

Сураткаши наққоши Чин, рав, сурати ёрам бубин,
Ё сурате каш инчунин, ё тарк кун суратгарӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СУРАТНИГОР** صورتنگار *ниг.* **суратгар.**

**СУРАТОРО** صورتآرا наққош; мусаввири моҳир, сураткаши забардаст.

Хурдакоре ба кор биное,
Нақшбандею сураторое. *Низомӣ*

**СУРАТПАРАСТ** صورتپرست 1. зоҳирпараст, шаклпараст, зоҳирбин.

Хабар аз маънии худ кай шавад суратпарастонро,
Зи қадди хеш зоҳид абрўи меҳроби худ гардад. *Шавкат*

2. он кӣ чеҳраи зеборо дўст медорад; 3. *маҷ.* бутпараст.

**СУРАТПАРАСТӢ** صورتپرستی ибодат кардан ба сурат ва ҳайкал, дўстдории чеҳраи зебо; бутпарастӣ.

Маро аз сураташ ҷон ёфт ҳастӣ,
Бувад корам кунун суратпарастӣ. *Сайидо*

**СУРАТХОНА** صورتخانه *ниг.* **сураткада.**

Зи суратхона ҳар гаҳ по кашида,
Ба домангирияш сурат давида. *Сайидо*

**СУРБ** سرب қўрғошим.

Бидон, ки андаршудани оташ андар сурб ва арзиз осонтар бувад. *Ибни Сино*

**СУРИН||СУРУН** سرين||سرون 1. кафал, сон, рон, қисми аз зону болои пой.

Бидонист лашкар, ки ў шерхўст,
Ба чангаш сурини гавазн орзўст. *Фирдавсӣ*

Сурин хўрдани гўру пушти гавазн
Надорад бари шери дарранда вазн. *Низомӣ*

Ба номат чун тавон кард аблақеро,
Ки доғаш бар сурун натвон ниҳодан. *Хоқонӣ*

2. дунба.

**СУРЛОБ** سرلاب *шакли кўтоҳшудаи* **сутурлоб.**

Ҳаме боз ҷустанд рози сипеҳр
Ба сурлоб, то бар кӣ гардад ба меҳр. *Фирдавсӣ*

**СУРМА** سرمه гарди сиёҳранг, ки аз хокаи қалъагӣ (цинк) иборат аст ва онро барои зинат ё дору ба чашм мекашанд, кўҳл.

То ба ҳар чашме зи роҳат сурма бурд,
Чашми ман дорад ғуборе аз сабо. *Ҷомӣ*

Ғубори роҳ гаштам, сурма гаштам, тўтиё гаштам,
Ба чандин ранг гаштам, то ба чашмат ошно гаштам.*

◇ **сурмаи гетӣ шустан** *кинояи аз* барҳам хўрдани сиёҳии шаб, дамидани субҳ.

Ғамзаи ахтар бибаст хандаи рухсори субҳ,
Сурмаи гетӣ бишуст гиръяи чашми саҳоб. *Хоқонӣ*

**сурма аз чашм бурдан** *кинояи аз* чусту чолок будан ва маҳорати баланд доштан дар айёрӣ.

**СУРМАДОН** سرمه‌دان халтачае, ки дар он сурма нигоҳ дошта мешавад.

Ҳар кӣ андозад назар бар номаам, гардад хамўш,
Хома аз милу давот аз сурмадон бошад маро. *Сайидо*

**СУРМАКАШ** سرمه‌کش он кӣ ба чашми худ ё дигарон сурма мекашад.

Он нигори сурмакашро чашм доим сурмасост,
Хоки пои ў ба чашми ишқбозон тўтиёст. *Сайидо*

**СУРМАНОК** سرمه‌ناک сурмакашида.

Чашми ў сурманок афтодаст,
Ё худ аз сурма пок афтодаст. *Ҷомӣ*

**СУРМАСО(Й)** (سرمه‌سا(ی сурмасоянда; сурма ба чашм кашанда; сурмакашида.

Биё, ки зулфи качу чашми сурмасо ин ҷост,
Нигоҳи гарму адоҳои дилрабо ин ҷост. *Махфӣ*

**СУРМАЧЎБ** سرمه‌چوب мили сурмакашӣ, миле, ки бо он ба чашм сурма мекашанд.

**СУРНО(Й)** (سرنا(ی)||سورنا(ی нои сур, сурнай, ки дар тӯй, ҷашн ва идҳо бо ҳамроҳии созҳои дигар менавозанд.

Оина(-и) чинӣ, туро бо зангии аъмо чӣ кор?
Кар(р)и модарзодро бо нолаи сурно чӣ кор?
*Шамси Табрезӣ*

Нафири табарзад чу сурно заданд,
Зи майдони хон табли гипо заданд.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**СУРНОЙ** سرنائی||سورنائی **1.** сурнайнавоз.

Шӯхи сурной, ки мехоҳад зи ушшоқ анҷуман,
Мекунад пайваста даҳ ангушти худро дар даҳан.
*Сайидо*

2. сурнайнавозӣ.

То ки қавволию сурной кунанд.
Ҷумла пешат бодпаймой кунанд. *Румӣ*

**СУРОДИҚ** *а.* سرادق *ниг.* **randoдиқ**.

**СУРОИДАН** سرائیدن *ниг.* **сурудан**.

**СУРОМИШӢ** *м.* سورامشی фарьёди ҷангӣ, наъракашӣ дар ҳангоми ҷанг.

[Наврӯз] пиндошт, ки ӯрдуст ва эшонро дар миён гирифта, чунон ки одати муғул аст, суромишӣ ва фарьёд карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**СУРОҒ** *т.* سراغ **1.** ҷустуҷӯ, кофтуков.

Азбаски санги тафриқаҳо дар суроғи мост,
Чун шишаи шикаста фурӯғӣ чароғи мост.
*Носир Алӣ*

Надонам дар дили оташ чӣ доғ аст,
Ки саргарми такопуву суроғ аст. *Ҳозиқ*

**суроғ кардан** ҷустуҷӯ кардан, кофтуков кардан, пурсуҷӯ кардан.

Баски аъробӣ дар ин водӣ суроғам карду рафт.
*Сайидо*

**2.** интизор, мунтазирӣ.

... Ва аз хона берун омада дар суроғи ӯ нишастӣ.
*Савдо*

**3.** нишон, асар, аломат; дарак, хабар.

Шароби арғувонӣ хӯрдаам аз соқию боқӣ
Намедонам зи ҳайронӣ суроғи роҳи манзилҳо.
*Имло*

Зи асрори дарьё наям бехабар,
Зи ҳар қатра дорам суроғи гуҳар. *Бедил*

**суроғ додан** нишон додан, хабар додан, дарак додан.

Дил рафту нишон зи ҳар кӣ пурсам,
Сӯи ту диҳад суроғ моро. *Ҷомӣ*

**СУРОҲӢ** *а.* صراحی зарфи гардандарози шароб.

Ҳамчунон аз шавқи он лаб ман бигирьям пеши ҷом,
Гар суроҳӣ созад аз хоки вуҷудам кӯзагар.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ва аҳли рӯзгор монанди суроҳӣ хуноб аз дидаи хунбор мерехт. *Восифӣ*

Мастиву гардане чу суроҳӣ кашидай,
Хуш он ки дасти хеш дарорам ба гарданат.
*Ҳилолӣ*

**СУРРА** *а.* صره ҳамьёни тангаву тилло.

Сурраи дирам пеши ман ниҳод. *Авфӣ*

[Деҳқон] рӯзе ба тариқи маъҳуд зарро шумурда дар сурра кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СУРРИЯ||СУРРИЯТ** *а.* سریه||سریت зани ғайриникоҳӣ; канизаки махсус барои айшу ишрат ва ҳамхобагӣ.

[Хуршоҳ] писаре ҳафт-ҳаштсоларо, ки аз суррияте оварда буд, дар сӯҳбати элчиён ва ҷамъе акобир ... бифиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Сулаймон сесад манкӯҳа ва ҳафтсад суррия дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СУРРОҚ** *а.* سراق *ҷ.* **сориқ**.

Рунуду авбошу сурроқ, ки ба шаб дар асвоқ ҳеҷ касро аз бим маҷоли тараддуд набуд, дар андак муддате мутеъи амр ва мунқоди фармони ӯ гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУРУ** سرو шохи гов, буз ва ғ., сарун.

Ва аз он сӯрох аз ҳазор сол боз яке мор берун ояд, чандон ки чашму рӯй ва зуфони вай мебинӣ ва ду суру. *«Таърихи Систон»*

Гов мурда буд ва аз устухони он ҷуз суру намонда буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**СУРУД** سرود хониши инсон ва парандаҳо, ашӯла, хофизӣ.

Ва мутрибон онро суруд сохтаанд ва мегӯянд ва қавволон онро «Гиристани муғон» хонанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Суруд гӯён булбул ба ҷоми бода шитофт,
Гаҳе хафиф гирифту гаҳе сақил кашид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Хум, ки зи болост тиҳӣ то фуруд,
Ноиби гармоба бувад дар суруд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**суруди паҳлавӣ** яке аз сурудҳои даври пеш аз ислом.

Суруди паҳлавӣ дар нолаи чанг
Фиганда шӯри оташ дар дили санг. *Низомӣ*

**суруд баровардан** хондан, ашӯла хондан.

Ба барбат чу бояст барсохт руд,
Баровард мозандаронӣ суруд. *Фирдавсӣ*

**суруд гуфтан** ҳофизӣ кардан; шеър хондан.

Ҳалвофурӯш ... дардмандона суруде мегуфт ва аз ҳар ҷинс абьёт мехонд. *Савдо*

**СУРУДАН||САРОИДАН||СУРОИДАН** سرودن||سرائیدن **1.** овозхонӣ кардан, ашӯла хондан, хониши инсон бо оҳанги махсус.

Ало, то дароянд тӯтию шорак,
Ало, то суроянд қумрию сорӣ. *Зайнабӣ*

**2.** *маҷ.* хониши мурғони хушовоз.

Чу авроқи гул дар сухан лаб кушуд,
Бад-ин ранг оҳанги дониш суруд.
*«Маҷмӯат-уш-шуаро»*

**3.** ситоиш кардан.

Аз ҳар чӣ сароямат, фузунӣ,
Худ гӯй, чӣ гӯямат, ки чунӣ. *Бедил*

**4.** шеър гуфтан.

**СУРУДСАРО(Й)** سرودسرا(ی) ашӯлахон, сароянда, ҳофиз.

Ба ҳама некуӣ сурудсарой
Рудсозе, ба рақс чобукпой... *Низомӣ*

**СУРУН** سرون *ниг.* **сурин.**

**СУРУР** *а.* سرور шодӣ, хурсандӣ, хуррамӣ, масаррат, хушҳолӣ, хушвақтӣ.

Соқӣ аз шиша пунба дур афканд,
Дар пиёла маи сурур афканд. *Мушфиқӣ*

**СУРУФ** *а.* صروف *ҷ.* **сарф** 4.

Ва мавриди ҷуди ҳақиқӣ аз тасарруфи суруф ва таворику офот ва тасаллути аздод ва хуссоди амн эмин аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**СУРФ** سرف *шакли кӯтоҳшудаи* **сурфа.**

Пирӣ маро ба заргарӣ афганд, эй шигифт,
Бе коҳдуд зардаму ҳамвора сурф-сурф. *Кисоӣ*

**СУРФА** سرفه садое, ки дар натиҷаи бемории шуш аз сина мебароянд, сулфа.

Қасеро, ки ту бинӣ дарди сурфа,
Бифармоиш ту оби дӯғу хурфа. *Тайён*

**СУРФИДАН** سرفیدن сулфа кардан.

**СУРХ** سرخ гулгун, қирмизранг, ба ранги хун.

Сиришки сурхи ман абри баҳорро монад,
В-аз он сиришк рухам лолазорро монад. *Шоҳин*

Зи рашки ранги сурхам лаъл дар кон ранг гардонад,
Ба чашми каҳработабъон ақиқи зардро монам. *Сайидо*

**марди сурх** марде, ки рӯю мӯяш сурхранг аст.

Ва ин Абдуллоҳ марди сурх буд ва чашмҳои ӯ низ сурх шуда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **сурх шудани рӯй** *киноя аз* хиҷолат кашидан.

Ва рӯи муборакаш сурх шуд. *Аҳмади Дониш*

**СУРХОБ** I سرخاب гулгуна, ғоза, сурхӣ, моддаи сурхранге, ки занон ба рӯи худ мемоланд.

Сурхоби рухи фалак деҳ аз май,
К-у обила аз рухон фурӯ рехт. *Хоқонӣ*

**СУРХОБ** II سرخاب навъе аз мурғобии сурхранг, харчал.

Пуши ӯ кай шаванд бози сапед
Чун тазарвони сурху чун сурхоб. *Асҷадӣ*

**СУРХРИШ** سرخ ریش дорои риши сурхранг; касе, ки риши худро бо ҳино ранг кардааст, он кӣ ришашро хизоб кардааст.

Мардаке сурхриш ҳозир буд,
Чанг дар риш зад, чу ин бишнуд. *Убайди Зоконӣ*

**СУРХРӮ(Й)** سرخرو(ی) **1.** он кӣ рӯяш сурх аст.

Танураш сурхрӯ аз оташи гул,
Хасу хораш бувад мижгони булбул. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* боабрӯ, боэътибор, обрӯманд; *муқобили* **сиёҳрӯ(й)** 2.

**СУРХРӮӢ** سرخ روئی **1.** сурхрӯӣ будан; **2.** *маҷ.* боабрӯӣ, боэътиборӣ, обрӯмандӣ.

Сияҳрӯ хондиям в-он мӯҷиби сад сурхрӯӣ шуд,
Сари мӯе агар гӯям хато, рӯям сияҳ бодо! *Ҷомӣ*

**СУРХӢ** سرخی **1.** сурхрангӣ.

Ва пурсӣ, ки сиёҳӣ ва сапедӣ ва сурхӣ чиянд?.. *Ибни Сино*

Дар дили гул гар надорад нолаи булбул асар,
Дар чаман ин сурхии рухсору ҷайби пора чист? *Махфӣ*

**2.** ранги сурхе, ки барои навиштани сарлавҳа ва баъзе номҳо ба кор мерафт.

Нақши дарахт ҳамеша ба хун даркашад сиришк,
Ҳамчун муҳаррире, ки ба сурхӣ кашад ба об. *Камоли Хуҷандӣ*

**СУРЪАТ** *а.* سرعت тезӣ, тундӣ дар сайру гашт, тезии ҳаракат ва фаъолият, шитоб.

Билҷумла соатан фа-соатан суръати сайри киштии мо тезтар мешавад. *Аҳмади Дониш*

**суръати фаҳм** (*ё* **ақл**) тезии фаҳму зеҳн, тезии ақл.

Аввал зако, дуввум суръати фаҳм, сейӯм сафои зеҳн... *«Ахлоқи Носирӣ»*

Суръати ақл дар ҷаҳонгардӣ,
Ҷунбиши рӯҳ дар ҷавонмардӣ. *Низомӣ*

**ба суръат** ба тезӣ, тез, зуд; **суръат кардан** шитоб кардан.

Чанд рӯзе бар дари ёрам иқомат орзуст,
Эй аҷал, суръат макун, эй умр, мустаъҷил мабош! *Ҷомӣ*

**СУРӢ** I سوری гули ҷигариранг ба шакли бунафша, вале ростқад.

Ғунчаи гулбуни васлам зи насимаш бишукуфт,
Мурғи хушхон тараб аз барги гули сурӣ кард. *Ҳофиз*

Хасу хоре, ки рӯяд аз даманаш,
Нанг ояд зи сурию суманаш. *Ҷомӣ*

**СУРӢ** II سوری қавми қадими эронинажоде дар Афғонистон.

Чу Шаммохи сурӣ шаҳи суриён
Куҷо размро баста будӣ миён. *Фирдавсӣ*

**СУРӢ** III سوری мансуб ба сур I.

Ҳанӯз сол тамом нашуда буд, ки чун шаби сурӣ, чунон ки одати қадим аст, оташи азим афрӯхтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**СУРӮШ** سروش *д.* фаришта, фариштаи пайғомовар, махсусан Ҷабраил, ки гӯё аз худо ба пайғамбар ваҳӣ меовардааст.

Даҳову диҳиш дораду мардумӣ,
Сурӯшест дар сурати одамӣ. *Низомӣ*

Сурӯши отифат аз нав навиди раҳмат дод,
Муоширон ҳама доданд бӯса бар сару рӯш. *Камоли Хуҷандӣ*

**СУСМОР** سوسمار навъе аз ҷинси калтакалос, калпеса.

Ба ранҷу роҳаташ дар кӯҳсоре
Ҳарам ғорею маҳрам сусморе. *Низомӣ*

Як нафас ҳамла кунад чун сусмор,
Пас ба сӯрохе гурезад дар фирор. *Румӣ*

**СУСТ** سست **1.** оҷиз, беҳол, беқувват, нотавон.

Шавад барг пажмурдаву бех суст,
Сараш сӯи пастӣ гарояд нахуст. *Фирдавсӣ*

Мунағғас бувад айши он тандуруст,
Ки бошад ба паҳлуи бемори суст. *Саъдӣ*

**суст шудан** беқувват шудан, беҳол гардидан.

Онҳо низ аз гаронии бор ва ғояти ханда суст шуда, ғарқи арақ гашта буданд. *Садри Зиё*

2. оҳиста (дар гаштан).

Имрӯз [асп] чунон суст ҳамерафт, [ки] хостам фуруд оям. *«Таърихи Наршахӣ»*

3. озодвор, чизе, ки таранг кашида нашудааст; **суст кардан** *чизеро* сахт набастан, маҳкам набастан, озодвор гузоштани миёнбанд.

Шудам зи дасти ту шайдои кӯҳу дашту ҳанӯз
Намекунӣ ба тараҳҳум нитоқи силсила суст.
*Ҳофиз*

**СУСТБОЗУ** سست‌بازو сустдаст; камқувват.

Сустбозу ба ҷаҳл мефиганад
Панҷа бо марди оҳанинчангол. *Саъдӣ*

**СУСТКӮШ** سست‌کوش сустсаъй, сусткор, беғайрат, мусоҳилакор.

Мангар ба ҳадиси хирқапӯшон —
Он сахтдилони сусткӯшон. *Убайди Зоконӣ*

**СУСТМАҒЗ** سست‌مغز камақл, ноқисақл; бедимоғ.

Чаро тирай, гар на бахти манӣ,
Ва ё сустмағз, ар на тардоманӣ. *Хоҷу*

**СУСТНИҲОД** سست‌نهاد сусттабиат, ноустувор, бебақо; ғайри қобили эътимод ва умед.

Маҷӯ дурустии аҳд аз ҷаҳони сустниҳод,
Ки ин аҷуза арӯси ҳазор домод аст. *Ҳофиз*

**СУСТПАЙ** سست‌پی *кинoя аз* сустбуньёд; ноасл, пастнажод.

Ман аз тухмаи Баҳману пушти Қай,
Куҷо тарсам аз румии сустпай? *Низомӣ*

**СУСТРАГ** سست‌رگ *киноя аз* беҳамият, беғайрат, бепарво.

Лоҷарам сахтҷону сустраганд,
Рӯй ношуста ҳамчу хуку саганд. *Саноӣ*

**СУСТРИШ** سست‌ریش *киноя аз* камақл, ноқисақл; сустирода.

Сахт дармонад амири сустриш,
Чун на пас бинад, на пеш аз аҳмақиш. *Румӣ*

**СУСТРОЙ** سست‌رای сустандеш, хомфикр, камфаросат.

Ӯ марди сустрой ва дунҳиммат буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СУСТӢ** سستی 1. беқувватӣ, нотавонӣ, оҷизӣ.

Чунин дод посух, ки аспам бимонд,
Зи сустӣ маро бар замин барнишонд. *Фирдавсӣ*
Қасе, к-ӯро бувад дар табъ сустӣ,
Нахоҳад ҳеҷ касро тандурустӣ. *Низомӣ*

2. мусоҳилакорӣ, саҳлгирӣ.

Бидонӣ, гаҳи ғалла бардоштан,
Ки сустӣ бувад тухм нокоштан. *Саъдӣ*

3. ноустуворӣ, мулоимӣ, мулоимтабиатӣ, нармхӯӣ.

Дуруштӣ нагирад хирадманд пеш,
На сустӣ, ки нозил кунад қадри хеш. *Саъдӣ*

Ризои ҳеҷ кас талаб надорад... ва дар аҳком сустӣ ва мудоҳана накунад. *Аҳмади Дониш*

**СУСТҶАВЛОН** سست‌جولان сустҳаракат, сустрафтор.

Сустҷавлон зи иззи зоташ ваҳм,
Тангмайдон зи кунҳи васфаш фаҳм. *Саноӣ*

**СУТАР** *а.* ستر *ҷ.* **сутра.**

**СУТОВАНД** ستاوند *ниг.* **сатованд.**

**СУТОМ** سوتام андак, кам.

Он чӣ кардасту он чӣ хоҳад кард
Сахтам андак намояду сутом. *Фаррухӣ*

**СУТРА** *а.* ستره либос, пӯшок.

Сутра канданду бениқоб шуданд,
В-аз латофат чу дур дар об шуданд. *Низомӣ*

**СУТУДА** ستوده *ниг.* **ситуда.**

**СУТУДАГУЗИН** ستوده‌گزین *ниг.* **ситудагузин.**

**СУТУДАН** ستودن *ниг.* **ситудан.**

**СУТУДОН** ستودان дахма, гӯрхонаи габрон, гӯрхонаи *оташпарастон; гӯристон.*

Мурда нашавад зинда, зинда ба сутудон шуд,
Оини ҷаҳон чунин то гардуни гардон шуд.
*Рӯдакӣ*
Қасе, к-аз ту монад, сутудон кунад,
Бипаррад равон, тан ба зиндон кунад. *Фирдавсӣ*

**СУТУН** ستون 1. амуд, чӯб ва ё санги рост, ғафс ва баланд, ки сақфи айвон ва хонаҳои калонро нигоҳ медорад.

Масалан, касе сутуне аз зери сақфе баргирад, гӯянд: фалон сақфо бияфканд. *Ибни Сино*
Пойдорӣ дар сутуни қасри давлат бетаҳист,
Бар набояд ҷуст дар нахле, ки набвад решае.
*Сайидо*

2. *маҷ.* пуштибон, пушту паноҳ, ҳимоя.

Биёрост Қоран ба қалб-андарун,
Ки бо шоҳ бошад сипаҳро сутун. *Фирдавсӣ*

◇ **сутуни муҷавваф** а) сутуни миёнтиҳӣ, сутуне, ки дарунаш ковок аст; б) *киноя аз* бинӣ.

Тоқест бас шигарф, ки болои он ду дар
Дар зери он сутуни муҷавваф зи сими ноб.
*Восифӣ*

**СУТУР I** ستور маркаб, улав, чорпои саворӣ ва боркаш ҳамчун асп, шутур, хачир.

Зи сумми сутурон дар он паҳндашт
Замин шаш шуду осмон гашт ҳашт. *Фирдавсӣ*
Чӣ некӯ задаст ин масал пири деҳ:
Сутури лагадзан гаронбор беҳ! *Саъдӣ*

Беҳтар он ки сутуре ҷанд кироя кунам ва ҷумла ба як бор ба хона барам. *«Нигори дониш»*

**чаманда сутур** аспи хиромон.

Фуруд омаданд аз чаманда сутур,
Шикаста дилу чашмҳо гашта кӯр. *Дақиқӣ*

**СУТУР II** *а.* سطور *ҷ.* **сатр II.**

Гуфт: Чун дар чашмҳоят нест нур,
Чун ҳамебинӣ, ҳамехонӣ сутур? *Румӣ*

**роқими сутур** нависандаи сатрҳо, муаллиф.

Волиди моҷиди роқими сутур... ба шогирдии он ҷаноб ифтихор мекардаанд. *Садри Зиё*

**СУТУРА** ستره устура, теғи мӯйсартарошӣ, поку.

Ё ба нӯра ё сутура бистураш,
То намозат комил ояд хубу хаш. *Румӣ*

**СУТУРВАН||САТАРВАН** سترون зани нозой, ақим.

Кунун шӯяш бимурда, гашт фартут,
Аз он фарзанд зодан шуд сутурван. *Манучеҳрӣ*

Шабе дар фитназой осмонфан
Зи ранҷ обистан, аз роҳат сутурван. *Нозим*

**СУТУРГ||СИТУРГ** سترگ **1.** бузург, калон.

Аз он пас яке шоҳ хезад бузург,
Зи туркон биёрад сипоҳе сутург. *Фирдавсӣ*

Халилона хоне ниҳодам сутург,
К-аз он залла бурданд хурду бузург. *Ҳотифӣ*

**2.** қавӣ, нирӯманд, қавиҳайкал.

Ба асп андаромад ба кохи бузург
Ҷаҳонносипарда ҷавони сутург. *Фирдавсӣ*

Аз шахси дев чашми далерон пур аз хаёл
В-аз бонги ғул гӯши сутургон пур аз танин. *Ломеӣ*

**3.** хашмгин, пурғазаб, тунду бадқаҳр.

Ситуда бувад назди хурду бузург
Гаҳи родмардӣ набудан сутург. *Фирдавсӣ*

**СУТУРГОҲ** ستورگاه истабл, тавила, саисхона.

Қариб бист рӯз аст, ки то дар сутургоҳ об мекашам. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СУТУРГӢ** سترگی бузургӣ ва ҳайбат; шаъну шавкат.

Зи мардон бештар дорад сутургӣ,
Меҳинбонуш хонанд аз бузургӣ. *Низомӣ*

**СУТУРДАН** ستردن *ниг.* **ситурдан.**

**СУТУРЛОБ||СИТИРЛОБ** *ю.* سطرلاب||صطرلاب *шакли дигари* **устурлоб.**

Сутурлоби даврӣ, ки фарзона сохт,
Бар оини он ҷоми шоҳона сохт. *Низомӣ*

Қутби сипеҳри аъзам бар ҳайъати мунаҷҷим
Овехта ситирлоб аз моҳ дар муқобил. *Восифӣ*

Дарор офтобе, ки дар бурҷи соғар
Ситирлоби ӯ ҷони деҳқон намояд. *Хоқонӣ*

**СУТУРЛОБДОН||СИТИРЛОБДОН** سطرلابدان||صطرلابدان мунаҷҷим, ҳайатшинос, ситорашинос.

Сутурлобдонони ахтаршинос
Гирифтанд з-аҷроми улвӣ қиёс. *Хоҷу*

**СУТУРЛОБНИГАР||СИТИРЛОБНИГАР** سطرلابنگر||صطرلابنگر мунаҷҷим, ситорашинос, расадкунанда.

**СУТУРЛОБСАНҶ||СИТИРЛОБСАНҶ** سطرلابسنج||صطرلابسنج *ниг.* **сутурлобнигар.**

Сутурлобсанҷи арастукалом
Ситирлоб бар каф ба сад эҳтимом. *Ҳотифӣ*

**СУТӮЪ** *а.* سطوع болоравӣ, болорафтан ва паҳн шудан.

Лаҳза ба лаҳза сутӯи оташ бештар мешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Диловарони қалби ҳар ду лашкар бо ҳам даромехта ва ба сабаби сутӯи ғубор ғолиб аз мағлуб ... мутамайиз намешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУТӮҲ I** ستوه ба танг омада, дилтанг; оҷиз, дармонда; безор аз ҷизе.

Дар корҳо, буто, ситеҳидан гирифтаӣ,
Гаштам сутӯҳ аз ту ман, азбаски бистӯҳӣ. *Абӯшуайб*

Пои мискин пиёда чанд равад,
К-аз таҳаммул сутӯҳ шуд бухтӣ. *Саъдӣ*

**сутӯҳ кардан** ба танг овардан, безор кардан.

Ҳаюнони зарринҷалоҷил чу кӯҳ
Ба пай карда кӯҳу биёбон сутӯҳ. *Хоҷу*

**СУТӮҲ II** *а.* سطوح *ҷ.* **сатҳ.**

Тӯлу арзу сутӯҳу нуқтаву хат,
Ки дар аҳволи ҷумла нест ғалат... *Саноӣ*

**СУУБАТ** *а.* صعوبت **1.** сахтӣ, душворӣ, мушкилӣ.

Саҳл бошад суубати зулмот,
Гар ба даст ояд оби ҳайвонам. *Саъдӣ*

Баъд аз се рӯз барфе азим афтод ва аз суубати он Тубур ва Ёсор, ки дар пеш буданд, боз пас монданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**суубати масолик** сахтии роҳҳо, душвории роҳҳо.

Мансурро таоқуб намуда ба ҷое расид, ки аз суубати масолик дигар натавонист рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** гаронӣ, вазнинӣ.

Хобе дидам, ки аз ғояти суубати он тарсидам. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУУД I** *а.* صعود *баланд шудан; боло баромадан.*

Баноймардӣ аз хандақ гузашта, монанди кабки дарӣ ба хокрез сууд карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ё агар дар фавқ бувад, ҷӣ сон сууд мутасаввир гардад? *Аҳмади Дониш*

**СУУД II** *а.* سعود *ҷ.* **саъд.**

Самти даргоҳат сууди чархро
Гашта дар даврони кул хайруссумут. *Анварӣ*

**сууду нуҳус** хушбахтию бадбахтиҳо.

[Муғулҳо] пурсиданд, ки чун ту ахтаршинос ва мунаҷҷим будӣ ва бар аҳволи сууду нуҳуси фалак воқиф, ҷӣ гуна рӯзи бади худ надидӣ ва махдуми худро панд надодӣ? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**СУУЗЗАН(Н)** *а.* سؤالظن *ниг.* **су I (суи зан(н).**

Аз камоли ҳазму сууззанни хеш,
Не зи нақсу баддилию заъфи хеш... *Румӣ*

**СУУЛКАЛОМ** *а.* سؤالکلام гапи бад, сухани бад.

Чашм гӯяд: Ғамза кардастам ҳаром,
Гӯш гӯяд: Ҷидаам суулкалом. *Румӣ*

**СУУЛМИЗОҶ** *а.* سؤالمزاج нотобӣ, беморӣ, ранҷурӣ.

Суулмизоҷе бар табиати Қейхоту торӣ шуд ва ба маразе махуф муаддӣ гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**СУУЛЪАЙН** *а.* سؤالعين захми чашм, чашмрасӣ.

Парри товусат мабину пой бин,
То ки суулъайн накшояд камин. *Румӣ*

**СУУЛҚАЗО** *а.* سؤالقضا бадии сарнавишт; қисмати бад.

То забони мурғу саг омӯхтам,
Дидаи суулқазоро дӯхтам. *Румӣ*

**СУФ** *а.* صوف **1.** пашм, мӯи гӯспанд ва ғ.

[Қоргарон] аз суфи гӯсфанд дасторҳо бофанд, ки мисли ӯ дар олам набошад. *Носири Хисрав*

Гӯсфандони он вилоят қавӣ бошанд ва суфи эшон ҷаъд бошад. *Авфӣ*

**2.** пашмина; чакман; либоси пашмина, хирқаи пашмина.

Суф баркаш зи сару бодаи софӣ даркаш,
Сим дарбозу бирав симбаре дар бар гир! *Ҳофиз*

◇ **суфи атлас** *киноя аз* абр.

Ҳаво хиргоҳи мушкин карда бар пой,
Фалак аз суфи атлас хиргаҳорой. *Бадрӣ*

**СУФАРО** *а.* سفرا *ҷ.* **сафир** II.

Боре ба тариқи суфаро ба пойтахти Рус вуруд уфтод. *Аҳмади Дониш*

**СУФАСТОӢ** *ю.* سوفسطائی ҷараёни фалсафӣ дар Юнони қадим, ки олам ва мавҷудотро хаёлӣ ва мавҳум медонистанд.

Суфастоӣ, ки аз хирад бехабар аст,
Гӯяд: Олам хаёле андар гузар аст. *Ҷомӣ*

Ин мазҳаби ботил ва музахраф бошад ва мункашаиб аз мазҳаби суфастоӣ. *Аҳмади Дониш*

**СУФАФ** *а.* صفف *ҷ.* **суффа.**

**СУФАҲО** *а.* سفها *ҷ.* **сафеҳ.**

[Амир Халаф]... уламоро наздик кард ва суфаҳоро хор кард. *«Таърихи Систон»*

Ҳилм лашкарест ҷавобдиҳанда мар-суфаҳоро. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУФЛ** I *а.* ثفل **1.** дурда, таҳнишаста.

Душман чу бо шоҳи аҷам бинадш дар хилват ба ҳам
Бар чашми ӯ гардад зи ғам чун суфли даҳсола муқал. *Ломеӣ*

**2.** ахлот.

Ҷӯи дигар таҳтуларзи пинҳон, ки суфл мебарад ва ҷоҳҳо пок мегардонад. *Носири Хисрав*

**СУФЛ** II *а.* سفل *ниг.* **сифл.**

**СУФЛА** *а.* سفله *ниг.* **сифла.**

**СУФЛО** *а.* سفلی *муаннаси* **асфал**; ◇ **яди суфло** дасти кӯтоҳ, дасти мӯҳтоҷ.

Ва абнои ҷинси моро ба мартабаи эшон кӣ расонад ва яди ульё ба яди суфло ҷӣ монад? *Саъдӣ*

**СУФЛӢ** I *а.* ثفلی дурдӣ.

Гар ҳавою норро суфлӣ кунад,
Тирагию дурдию с у ф л ӣ кунад. *Румӣ*

**СУФЛӢ** II *а.* سفلی *ниг.* **сифлӣ.**

**СУФОЛ**||**СИФОЛ**||**САФОЛ** سفال зарфи гилӣ, ки дар хумдон пухта шудааст, ҳамчун коса, кӯза, гулдон ва ғ.

Дар чунин фасле сазад, гар гавҳаре гирӣ ба даст,
Гавҳаре, к-ӯро ватан дар обгин асту суфол. *Муиззӣ*

Урфӣ дигар ба анҷумани беғамон нишаст,
К-аз ҷоми Ҷам шароб кунад дар суфолҳо. *Урфӣ*

Ҷон ту дар дили шикастаи мост,
Ки ту райҳону мо суфоли туем. *Хоқонӣ*

**суфоли нав** сафоли нави обнорасида, ки дар рӯяш шакли се дар се навишта, дар вақти вазъи ҳамл дар зери пои зани ҳомила мемондаанд, то ки вай осуда бизояд.

Суфоли нав шавад гардун, чу бошад
Арӯси хотирамро вақти зодан. *Хоқонӣ*

◇ **суфоли заминро ба райҳони зард оростан** *киноя аз* тулӯъ кардани офтоб.

Биёрост ин биркаи лоҷвард,
Суфоли заминро ба райҳони зард. *Низомӣ*

**СУФОЛИН(А)**||**СИФОЛИН(А)**||**САФОЛИН(А)** سفالین||سفالینه мансуб ба суфол, сафолӣ.

Сафолина ҷоме, ки май ҷони ӯст,
Сафоли замин хоки райҳони ӯст. *Низомӣ*

◇ **(ин) сафолин хум** *киноя аз* дунё, ҷаҳон.

Пой бикшой аз ин баҳимӣ сум,
Сар бирун ор аз ин сафолин хум. *Низомӣ*

**СУФОЛИНЛАБ**||**СИФОЛИНЛАБ**||**САФОЛИНЛАБ** سفالین‌لب *киноя аз* хушклаб.

Бас сафолинлабу хокипруху сангинҷонам,
Оташин обу гилин ратл кунад дармонам. *Хоқонӣ*

**СУФОЛӢ**||**СИФОЛӢ**||**САФОЛӢ** سفالی мансуб ба сафол, сафолин.

Ҳар кӣ аз мулки қаноат, Саидо, шуд комьёб,
Косаи Фағфурро зарфи сафолӣ мекунад. *Саидо*

**СУФПӮШ** صوف‌پوش пашминапӯш; пӯшандаи чакмани пашминаи сӯфиёна; сӯфӣ.

Баровард софидили суфпӯш
Чу табл аз тиҳигоҳи холӣ хурӯш. *Саъдӣ*

**СУФР** *а.* صفر миси зард.

Маодини нафт, фирӯза, ҳадиду суфру тилло дар он ҷо бисьёр бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз зару нуқраю суфру ... обгина ... суратҳои туюру сибоъ дар он ҳусун сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУФРА** I *а.* سفره дастархон.

Муриде ... ҳар сабоҳ барои зоҳид суфраи таом овардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Турфа соҳибдавлатон оварда даврон рӯи кор,
Суфра во нокарда кафш аз пои меҳмон бурдаанд. *Саидо*

◇ **ин суфра** *киноя аз* дунё, ҷаҳон.

Кӣ ёбад аз ин курсии зарнишон,
Аз ин суфра берун зи дунон ду нон? *Ҳофиз*

**СУФРА** II||**СУФРАТ** *а.* صفره||صفرت зардӣ.

Лавни ӯ ба суфрат моил ва як чашмаш сиёҳ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУФТ** سفت **1.** китф, дӯш, шона.

Бар он суфти симин ду мушкин каманд,
Сараш гашта чун ҳалқаи пойбанд. *Фирдавсӣ*

Бори ҳама мекаш, ар тавонӣ,
Беҳтар чӣ зи боркашраҳонӣ?
То чун ту бияфтӣ аз сари кор,
Суфти ҳама кас туро кашад бор. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* паҳлӯ.

Ҳисорест бар суфти ин теғкӯҳ
Дар ӯ раҳзанонанд чандин гурӯҳ. *Низомӣ*

**СУФТА** سفته **1.** *сифати феълии вамони ҳозираи* **суфтан;** **2.** тез кардашуда; тезнӯг, тез.

Ба ду нӯги синони суфтаи шоҳ
Суфта шуд чашми аждаҳои сиёҳ. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* тир; пайкони тир.

Суфта бар суфти шеру гӯр нишаст,
Суфту аз ҳар ду суфт берун ҷаст. *Низомӣ*

**СУФТАҒӮШ** سفته گوش **1.** сӯрохгӯш; **2.** *маҷ.* фармонбардор, мутеъ; ғулом.

Туро ҳаст чун ман басе суфтагӯш,
Яке дигарам ман, ба тундӣ макӯш. *Низомӣ*

Ҳизаброни он сарзамин то ба Синд
Шудандаш ҳама суфтагӯшони Ҳинд. *Ҳотифӣ*

**3.** канизаки ҳалқа ба гӯш.

Суфтагӯше чу дурри носуфта,
Дар фурӯшаш ба ҷон баҳо гуфта... *Низомӣ*

**СУФТАН** سفتن сӯрох кардан.

Ҳаданги паёпай заданд ончунон,
Ки пайкони ин суфта сӯфори он. *Ҳотифӣ*

**СУФУЛ** *а.* سفول пастӣ.

Тарсу навмедит дон овози ғул,
Мекашад гӯши ту то қаъри суфул. *Румӣ*

**СУФУН** *а.* سفن *ҷ.* **сафина I.**

Асби ман дар шаб давон ҳамчун сафина дар халиҷ,
Ман бар ӯ собит чунон, чун бодбон андар суфун. *Манучеҳрӣ*

**СУФУФ** *а.* صفوف *ҷ.* **саф(ф).**

Пеш аз тасвияи суфуф рӯй бартофта ба Бухоро рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУФФА** *а.* صفه ҷои нишасти аз замин баландтар дар пеши хона ё дар боғ.

Чун аз дари сарой бадар шудам, иморатҳо ва суффаҳо ва айвонҳо дидам. *Носири Хисрав*

Шаҳи Ҷам бар он суффа рафташ зи роҳ,
Биёсуд лахте дар он сонгоҳ. *Фирдавсӣ*

**суффаи бор** суфаи боргоҳ, суфае, ки подшоҳ вақти қабул дар он ҷо мешинад.

Аброрро... ба суффаи бор меоварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУФЧА** سوفچه шӯшаи тилло ва ё нуқра; резаи тилло ё нуқра.

Ба яке луқма, ки бар хони ту кард он мискин,
Ба яке суфчаи зарраш бифурӯшӣ ту кунун. *Мунҷик*

**СУФӢ||СӮФӢ** *а.* صوفی **1.** мансуб ба суф.

Днёҷонс ... *малбусоти суфӣ ихтиёр кард.* *«Равзат-ус-сафо»*

Бағалро яке карда пур симу зар,
Яке ҷомаи шоли сӯфӣ ба бар. *Сайидо*

**2.** пайрави тариқати тасаввуф.

Дил аз айб софеву суфӣ ба ном,
Ба дарвешӣ — андар шуда шодком. *Фирдавсӣ*

Сӯфиён маст шуданд аз суханони ту, Қамол,
Ки дар анфоси ту бӯи сухани Аттор аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**СУХ** سوخ пиёз.

Менаёбам нони хушку сух шаб,
Ту ҳама ҳалво кунӣ дар шаб талаб. *Қисоӣ*

**СУХАН||СУХУН||САХУН** سخن|سخون **1.** гап, калом, гуфтор.

Буданӣ буд, май биёр акнун,
Ратл пур кун, магӯй беш сухун. *Рӯдакӣ*

Чун дарояд меҳ аз туе ба сахун,
Гарчи беҳ донӣ, эътироз макун. *Саъдӣ*

Қас накунад аз сухани нарм бим,
В-аз сухани сахт битарсад салим. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сухан дар ин ки ҳадди нафақоти аскария чист? *Аҳмади Дониш*

**сухан гуфтан** гап задан, ҳарф задан, такаллум кардан.

Эй доғ бар он ошиқи маҳрум, ки ҳаргиз
Не бо ту сухан гуфтаву не аз ту шунида. *Ҳилолӣ*

**2.** нақл, ривоят; саргузашт.

Ва мутрибон онро суруд сохтаанд ва мегӯянд ва қавволон онро «Гиристани муғон» хонанд ва ин сухан зиёдат аз се ҳазор [сол] аст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бар эшон ҳама достон баркушод,
Гузашта суханҳо ҳама кард ёд. *Фирдавсӣ*

◇ **сухани даҳлезӣ** *киноя аз* сухани беҳуда, гапи беасос.

Гуфт: Даҳлезист, илло ин сухан,
Пеши шаҳ хок аст ин зарри куҳан. *Румӣ*

**сухани дурфишон** *киноя аз* сухани мавзун.

Ману сафинаи Ҳофиз, ки ҷуз дар ин дарьё
Бизоати сухани дурфишон намебинам. *Ҳофиз*

**суханҳои рангин** суханҳои латифу ширин, фасеҳу равон, салису балиғ.

Аз он лаб ҳикоят шунидан хуш аст,
Суханҳои рангин бағоят хуш аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**сухани пӯсткanda** гапи росту бериё, гапи ошкоро ва рӯйрост.

Сад бор кушт он бути қассобу зиндаам,
Ин аст, дӯстон, сухани пӯсткандаам. *Восифӣ*

**сухани сабз** сухани пухта ва писандида.

Соиб, сухани сабз бувад зиндаи ҷовид,
Фирӯзаи ман кони Нишопур надорад. *Соиб*

**сухани ширин** ҳарфи дилчасп, лафзи гуворо, гапи нағзу форам.

Аз он лаб шунидан ҳикоят хуш аст,
Суханҳои ширин бағоят хуш аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**сухан ангехтан** гап сар кардан; гап задан.

То ба васфи рухи зебои ту ангехт сухан,
Ҳамчу Исмат ба ҷаҳон нодирагуфторе нест. *Исмат*

**сухан гузордан** сухан гуфтан, сухан рондан.

Ҳар дам магӯ, ки, Ҷомӣ, то кай сухан гузорӣ,
Аз шавқи туст ҷоно, к-ин нағма месароям. *Ҷомӣ*

**сухан густардан** бо шарҳу тафсил сухан гуфтан.

Ба андоза бояд сухан густарид,
Газофи суханро набояд шунид. *Низомӣ*

**сухан парвардан** донистани қадри сухан, сухандӯст ва сухандон будан.

Сайидо, бар сар намоён ҷо намудам хомаро,
Сар ба пояш мениҳам, ҳар кас сухан мепарварад. *Сайидо*

**сухан перостан** суханорой кардан, ширинсуханй намудан.

Суханҳои фиребанда биперост,
Ба дастону ба найрангаш биёрост. *Фахриддини Гургонй*

**сухан рафтан** зикр ёфтани чизе, гап кушода шудан дар бораи чизе.

Ҷавоб додаму гуфтам: Зи баҳри рафтани ман
Туро басе суханон рафт, гӯш дор ҷавоб! *Муиззй*

**сухан рондан** гуфтан, муфассал сухан гуфтан, нутқ кардан.

Нависандаи номаро пеш хонд.
Сухан, ҳар чй боист, бо ӯ биронд. *Фирдавсй*

**сухан санҷидан** тааммул кардан дар бораи гапи гуфтанй; бо тааммул гап задан, фаҳмида ва дониста гуфтан.

Хирадмандон гуфтаанд: Ҳар кй сухан насанҷад, аз ҷавоб биранҷад. *Саъдй*

**сухан сароидан** а) сухани зебо гуфтан.

На маҳраме, ки кунам ҳоли зори худ изҳор,
На ҳамдаме, ки сароям сухан, кунад бовар. *Садри Зиё*

б) шеър гуфтан; **сухан қатъ кардан** (*ё* **намудан**) а) гуфтугузор ба поён расонидан.

Сухан бар ин ҷо қатъ намуда, якдигарро видоъ карданд. *«Анвори Суҳайлй»*

б) сухани касе буридан.

Мутағайир шуд, локин сухан қатъ накард. *Авфй*

**сухан(-и) дӯшиза гуфтан** *киноя аз* сухани мавзуни тоза гуфтан, сухани бикр гуфтан.

Сухандонон сухан дӯшиза гуфтанд,
Сухан бигзор, марворид суфтанд. *Низомй*

**сухан ба хок** (*ё* **замин**) **афкандан** *киноя аз* беқадру қимат гузоштани сухан, суханро хор кардан, зоеъ кардани сухан.

Агар зи мардуми ҳушьёрй, эй насиҳатгӯй,
Сухан ба хок маяфкан, чаро ки ман мастам. *Ҳофиз*

Суханро бар замин натвон фикандан ҷумла чун ёрон
Басе дар гӯш бояд кард ҳамчун лӯълӯи лоло. *Салмони Соваҷй*

**аз ҳар даре сухан пайвастан** аз ҳар хусус гап задан.

Филҷумла нишастам ва аз ҳар даре сухан пайвастам, то ҳадиси заллати ёрон дар миён омад. *Саъдй*

**ба як сухан будан** ба қавли худ сахт истодан, аз қавл нагаштан.

Бо чунин қаду рафтор шамъи анҷуман бошй,
Саҷда метавон кардан, гар ба як сухан бошй! *Сайидо*

**СУХАНБОФ** سخن‌باف суханпардоз, сухандон.

На марди лофаму Хоқонии суханбофам,
Ки рӯҳи қудс танад тору пуди ашъорам. *Хоқонй*

**СУХАНВАР** سخنور соҳиби фасоҳат ва балоғат, фасеҳ ва балеғ, адиб, шоир.

Ман дар ҷаҳон азизи ҷаҳонам ба шарқу ғарб,
К-аз шарқу ғарб номи суханвар никӯтар аст. *Хоқонй*

**забони суханвар** забони фасеҳу балеғ.

Шеърам ба юмни мадҳи ту сад мулки дил кушод,
Гӯй, ки теғи туст забони суханварам. *Ҳофиз*

**СУХАНВАРЙ** سخنوری фасоҳат ва балоғат, маҳорати баланд дар суханпардозй; **доди суханварй додан** дар сухандонй ва хушгапй маҳорати баланд зоҳир намудан.

Абулфайзхоҷа дар маҷолису маҳофил доди суханвариро додй ва анвом зарофат ба кор бурдй. *Садри Зиё*

**СУХАНГАР** سخن‌گر суханвар, гӯяндаи сухани фасеҳ ва балеғ; нотиқ.

Чун сухангар сухан ба поён бурд,
Ҳар касе дил бар он сухан биспурд. *Низомй*

**СУХАНГУЗОР** سخن‌گزار сухангӯй, гӯянда.

Сухангузор шавад ҳамчу оташи Мусо,
Зи ишқи мадҳи ту дар айни илтиҳоб оташ. *Ломеъ*

**СУХАНГУСТАР** سخن‌گستر тафсиркунандаи сухан; суханпардоз, суханвар.

Ба андак рӯзгор, эй шаҳ, ду чизам дод бахти ту:
Яке лафзи хирадрутбат, дувум табъе сухангустар. *Дақиқй*

**СУХАНГУСТАРЙ** سخن‌گستری суханварй; шоирй.

Ба мадҳи ту гоҳи сухангустарй
Бувад маҳ Саноию меҳр Анварй. *Хоҷу*

**СУХАНГӮ(Й)** سخن‌گو(ی) **1.** гапзананда, сухан эродкунанда, гӯянда.

Раҳ набарад сӯи ҳамӯшон касе,
Захм хӯрад марди сухангӯ басе. *Хисрави Деҳлавй*

**2.** гапзан, нотиқ; нотиқи моҳир, достонгӯй.

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз! *Фирдавсй*

Сухангӯй, хушлаҳҷаи кордон,
Ҳушеввору донову равшанравон. *Савдо*

**3.** шоир.

Сухангӯи пешина, донои Тӯс,
Ки орост зулфи сухан чун арӯс... *Низомй*

Ало, то нашнавй мадҳи сухангӯй,
Ки андакмоя нафъе аз ту дорад. *Саъдй*

**СУХАНДАРОЙ** سخن‌درای сухангӯй, сухансарой.

**СУХАНДАРОЙ** سخن‌درائی сухангӯй, сухансарой.

Ҳофиз, вараќи сухандарой тай кун,
В-ин хомаи тазвиру риёй пай кун! *Ҳофиз*

**СУХАНДОН** سخندان **1.** суханфаҳм, сухансанҷ; суханвар; шоир, адиб.

Сухандони парварда, пири куҳан
Биандешад, он гаҳ бигӯяд сухан. *Саъдй*

Зи ҷӯши чойҷӯшам ин нидо дар гӯш меояд,
Ки ҷони талх равшан мекунад табъи сухандонро. *Савдо*

Кафшдӯзе буд зарифтабъ ва равшанравон, ҳаззол ва сухандон. *Садри Зиё*

**2.** ровӣ, ҳикоятдон.

Баъзе қавли ӯзбакони қадима ва сухандонони дерина ин аст, ки аз қазо подшоҳе бар сабили шикор гузораш дар ин диёр афтод.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**СУХАНДОНӢ** سخندانی суханфаҳмӣ; гапдонӣ; сухансанҷӣ, ба қадру қимати сухан расидан.

Сухандонию хушхонӣ намеварзанд дар Шероз,
Биё, Ҳофиз, ки мо худро ба мулке дигар андозем!
*Ҳофиз*

**СУХАНКАШ** سخن کش гӯшкунандаи сухани касе, сомеъ, он кӣ бо тааммул ва диққат сухани касеро гӯш мекунад.

Қуввати ҳарфи сухангӯ аз суханкаш мешавад,
Гар замин қобил набошад, ҷӯши боронро чӣ ҳаз!
*Имло*

Соиб, аз қаҳти сухандон чӣ ба ман мегузарад,
Ба суханкаш нашавад ҳеҷ сухандон мӯҳтоҷ. *Соиб*

**СУХАНОР** سخن‌آر сухановар, суханвар; шоир.

Гарчи ҳар қарне суханоре бувад,
Лек гуфта(-и) солифон ёре бувад. *Румӣ*

**СУХАНОРО(Й)** سخن‌آرا(ی) он кӣ бо фасоҳат гап мезанад ва менависад.

**СУХАНОФАРИН** سخن‌آفرین эҷодкунандаи сухан, эҷодкори сухани бадей; шоир.

Роқим ... суханофарин ва қадрдони суханофаринон буд. *«Хизонаи омира»*

**СУХАНПАЙВАНД** سخن پیوند суханвар, нозими сухан, шоир.

Бас кун, эй ҷодуи суханпайванд,
Сухани рафта чанд гӯй, чанд? *Низомӣ*

**СУХАНПАРАСТ** سخن پرست дӯстдори сухани бадеъ.

Мир Маъсум — бародари Мир Санҷар низ суханпараст ва шоири забардаст аст. *«Хизонаи омира»*

**СУХАНПАРВАР** سخن پرور суханвар; шоир.

Булбули аршанд суханпарварон,
Боз чӣ монанд ба он дигарон. *Низомӣ*

**СУХАНПАРВАРӢ** سخن پروری суханварӣ; шоирӣ.

Дилам бо забон дар суханпарварӣ,
Чу Ҳоруту Зӯҳра ба афсунгарӣ. *Низомӣ*

**СУХАНПАРДОЗ** سخن پرداز ородиҳандаи сухан; зебосухан;
◇ **килки суханпардоз** *киноя аз* табъи баланди шоир.

Зи базми шеър набвад баҳрае афсурдатабъонро,
Бувад килки суханпардоз чун шамъи мазор ин ҷо.
*Сайидо*

**СУХАНРЕЗА** سخن ریزه *киноя аз* суханҳои майда-чуйдаи беқимат.

Гирд карда басе суханреза,
Неку бад хира дарҳамомеза. *Саноӣ*

**СУХАНСАВОР** سخن‌سوار *киноя аз* суханвар, нотиқи моҳир ва боталоқат.

Меҳтарони суханcавору далер,
Қилкашон ёр гашта бо шамшер. *Саноӣ*

**СУХАНСАНҶ** سخن‌سنج сухандон, фаҳмида ва дониста гапзананда; ба қадри сухан расанда.

Никӯсирагаш диду равшанқиёс,
Сухансанҷу миқдори мардум шинос. *Саъдӣ*

◇ **килки сухансанҷ** *киноя аз* табъи баланди шоирӣ.

Диҳад килки сухансанҷам тасаллӣ нафси саркашро,
Набошад з-ин наистон ҷуз қаноат рӯзии шерам.
*Сайидо*

**СУХАНСАРОЙ** سخن‌سرای сухангӯй, суханвар; *маҷ.* шоир.

Дар замона сухансарой шудам;
Тани гуфторро баҳой шудам. *Саноӣ*

**СУХАНСИГОЛӢ** سخن‌سگالی сухангӯй; гап задан.

Аз баду нек хона холӣ кард,
Бо парирух сухансиголӣ кард. *Низомӣ*

**СУХАНСОЗ** سخن‌ساز эҷодкунандаи сухан, суханпардоз; шоир.

Ту, ки ҳаргиз сухани аҳли сухан нашнидӣ,
Чун сухансозу суханфаҳму сухандон шудаӣ? *Соиб*

**СУХАНТАЛАБ** سخن‌طلب донандаи қадри сухан; шеърдӯст.

Соиб, забони хома ба коми давот каш,
Имрӯз чун суханталабе дар ҷаҳон намонд. *Соиб*

**СУХАНТИРОЗ** سخن‌طراز суханоро; шоир.

Сухантирозони форсӣ ва ҳиндустонӣ ба назму наср достони он рустамосор баргузоранд.
*«Хизонаи омира»*

Шоҳӣ, аз ин суруди ғам тарзи чунун гирифт дил,
Рухсати гуфтугӯ бидеҳ табъи сухантирозро. *Шоҳӣ*

**СУХАНЧИН** سخن‌چین он кӣ сухани касеро ба дигаре гуфта дар байни онҳо боиси низоъ мешавад, ғаммоз, хабаркаш.

Миёни ду тан ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст. *Саъдӣ*

Баъд аз он ки сухани арзгӯён ба пояи баланд расид, чора он аст, ки суханчинро чунон сазо диҳад, ки дигарон панд гиранд. *«Нигори дониш»*

**СУХАНШИНОС** سخن‌شناس нуктадон, имтиёзкунандаи сухан; донандаи қадри сухан; мунаққид.

Чу бишнавӣ сухани аҳли дил, магӯ, ки хатост,
Суханшинос наӣ, ҷони ман, хато ин ҷост. *Ҳофиз*

Гӯши ҳуши суханшиносон мақолате аз ин зеботар нашунида. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**СУХРА** I *а.* سخره кори маҷбурии бемузд.

Накунӣ тоату он гаҳ, ки кунӣ супту заиф,
Рост гӯй, ки ҳама сухраву шокор кунӣ. *Кисоӣ*

Аз сари сухра ... бигзар ва бечорагонро заҳмат мадеҳ. *Авфӣ*

**сухра шудан** бо зӯрӣ ба коре ё чизе кашида шудан; зердаст ва асиру гирифтор гардидан.

Ҳар дил, ки сухраи фалаки чанбарӣ нашуд,
Дар чанбари ду зулфи ту акнун мусаххар аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ба сухра гирифтан** дастгир кардан; кори маҷбурии бемузд фармудан (аз тарафи подшоҳ ва монанди он).

Гуфто: Шунидам, ки шерро ба сухра мегиранд; гуфт: Эй сафеҳ, туро бо шер чӣ муносибат аст ва ӯро бо ту чӣ мушобаҳат? *Саъдӣ*

**СУХРА** II *а.* سخره **1.** истеҳзо кардан, масхара намудан; **2.** масхара, хандахариш, боиси масхара ва истеҳзо.

Маст, ки дар кӯча занад лофи ҷанг,
Сухраи тифлон шавад аз захми санг.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Чанд даъвӣ, ки чу хосон шудаам шӯҳраи шаҳр,
Шӯҳраи шаҳр най, сухраи омуннсӣ. *Ҷомӣ*

**сухра гирифтан** *касеро* масхара кардан, мазоҳ ва истеҳзо намудан, ришханд кардан касеро.

Эй зоҳид, дар миёни сухан даст бар ҳам кӯфтан гӯяндаро сухра гирифтан бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**СУХРИЯ||СУХРИЯТ** *а.* سخريه||سخريت тамасхур, истеҳзо, ришханд, хандахариш.

Эй табиб, сухрия бар тараф неҳ ва истеҳзо бигузор, ман аз дарди шикам менолам.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Аксару ағлаб ба охунд алайҳирраҳма истеҳзо ва сухрият ба кор бурдӣ ва беодобию беҳурматиҳо кардӣ. *Садри Зиё*

**СУХТ||СУХУТ||САХАТ** *а.* سخط хашму ғазаб, қаҳр.

Душманон аз тарокуми сухтат
Фитна дар мағзи устухон доранд. *Анварӣ*

Ба сахати ман дар маъразн ҳалок афтодаанд.
*Авфӣ*

Атамтакин бидонад, ки миёни мо агарчи масофат дур аст, ризо ва сахати мо бад-ӯ наздик аст.
*Низомии Арӯзӣ*

**сахат ва мақат** ғазабу кина, душманӣ.

... ва ба зулм ва ҳавои нафси хеш машғул шавад, мустаҳаққи сахат ва мақат гардад.
*Аҳмади Дониш*

**СУХУН** سخن||سخون *ниг.* **сухан.**

**СУХУНАТ** I *а.* سخونت гармӣ, таф, ҳарорат.

Ях аз шиддати ҳарорати ҳаво гудохта шудӣ ва аз сухунати он бухорҳои ғализ ангехта гаштӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СУХУНАТ** II *а.* ثخونت дуруштӣ; ғафсӣ.

Ва аз сухунати он хок ва аз таркибу тахлити он маволиди салоса бошад. *Аҳмади Дониш*

**СУХУР** *а.* صخور *ҷ.* **сахра; сухуру аҳҷор** сахраҳо ва ҳаҷарҳо, кӯҳпораҳо ва сангҳо.

Дар аксари қуури биҳор сухуру аҳҷор бисьёр аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУХУТ** *а.* سخط *ниг.* **сухт.**

**СУЪ** سؤ *ниг.* **су** I.

**СУЮД** *а.* صيود *ҷ.* **сайд.**

Муддате дар истиёди суюди амвол маҷҳуди худро базл кардам. (I) *Авфӣ*

**СУЮРҒОЛ** *м.* سيورغال иқтоъ, замине, ки аз тарафи подшоҳ ба таври бахшиш ба амалдорон дода мешуд.

Шайх Низомӣ ... «Хисраву Ширин» ба номи Туғрал Арсалони Салҷуқӣ навишта, ба ҷоизаи он чаҳордаҳ маъмура суюрғол ёфта. *«Хизонаи омира»*

**СУЮФ** *а.* سيوف *ҷ.* **сайф** I.

На дар рагаш зарабон кам шавад ба зарби суюф,
На бо дилаш хафақон зам шавад зи зиқи бунуд.
*Муиззӣ*

**СУЮҚ** *т.* سيوق обакӣ, моеъ; **оши суюқ** оши равон.

Аз боиси кӯфти роҳ табиати султони замон бар оши суюқ моил буд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**СУҒАР||СУҒУР||УСҒАР||УСҒУР** سغر||اسغر навъе аз чайра, ки хорҳои тирмонанд дорад; хорпуштаки калон, ки гӯё хорҳои худро ҳамчун тир меандозад.

Чун расангар зи пас омад ҳама рафтор маро,
Ба суғар монам, к-аз боз пас андозам тир.
*Абӯшакури Балхӣ*

Ҳаст ҳайвоне, ки номаш усғур аст,
К-ӯ ба захми чӯб зафту ламтур аст. *Румӣ*

**СУҒБА** سغبه фирефта, фирефташуда, фиреб додашуда; масхарашуда.

Суғбаи шоҳиданду шамъу суруд,
Олиме кӯр зери чархи кабуд. *Саноӣ*

Суғбаи сурат шуд он шоҳи салим,
Кӯбида мешуд ба гуфтори сақим. *Румӣ*

**СУҒДИ** سغدى **1.** бошандаи кишвари қадим дар Осиёи Миёна.

Чӣ суғдӣ, чӣ чинию чӣ паҳлавӣ
Нигоридани он куҷо бишнавӣ? *Фирдавсӣ*

Ин занад бар чангҳои суғдиён «полезиён»
В-он занад бар нойҳои кӯриён озодвор. *Манучеҳрӣ*

**2.** кишвари Суғд.

Сипеҳбобу Суғдӣ ба Гӯдарз дод,
Басе панду маншури он марз дод. *Фирдавсӣ*

**СУҒРО** *а.* صغرا *муаннаси* **асғар.**

Пеши ҳилмаш зарраи суғро бувад мехи замин,
Пеши рӯяш олами суфлӣ бувад қутби само.
*Муиззӣ*

Ва ин давр низ муштамил ба фусул ва даврҳои суғрост. *Аҳмади Дониш*

**олами суғро** *д.* ин дуньё.

Ҳамеша то кураи хок чанги гардунро
Бисоти арсаи майдони олами суғрост... *Бадри Чочӣ*

**СУҒУР** I سغر *ниг.* **суғар.**

**СУҒУР** II *а.* ثغور *ҷ.* **сағр** II.

[Арғунхон] он мамоликро бо лашкарҳои бузург ба вай [Ғозон] дода ва он сарҳад, ки аз муаззамоти суғур аст, ба вай супурда. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**СУҚ** *а.* سوق бозор.

**СУҚБА** *а.* ثقبه сӯрох.

Ҳар гоҳ ки суқба баста шавад, биной ботил гардад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар баъзе аз ҷибол чашма аст, ки меҷӯшад ва суқбаест наздик ба он, ки фурӯ меравад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**СУҚИ(Й)Я** *а.* سوقیه аҳли бозор, аҳли харидуфурӯш.

Кунад суқия себро хонарас,
Вале хуш набошад ба дандони кас. *Низомӣ*

Дар рӯзи аввал туркмонон савдо ва муомала ба қоидаи писандида бо суқийяи Бағдод карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУҚМ** *а.* سقم *ниг.* **сақам.**

Дар он аҳвол мамолики Мовароуннаҳр ... аз суқму ихтилол рӯй ба сиҳҳату эътидол овард. *«Равзат-ус-сафо»*

[Мулло Абулҳайхоҷа] ҳатто сиҳҳату суқми худро намедонистанд ва нағзу бади маъқулу машрубро намефаҳмиданд ва ҳоказо. *Садри Зиё*

**СУҚОТ** *а.* سقاة *ҷ.* **соқӣ.**

Суқоти ёқутшифоҳ ба косоту ақдоҳи заррину симин мепаймуданд. *«Оини нигориш»*

**СУҚУР** *а.* صقور *ҷ.* **сақр.**

Усфур тоби муқовамати суқур надорад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**СУҚУССАЛОСА** *а.* سوق‌الثلاثه номи бозоре дар Бағдод, ки маҳаллаи христианҳо он ҷо буд.

Фиристам нусхаи солис-салоса
Сӯи Бағдод дар Суқуссалоса. *Хоқонӣ*

**СУҚУТ** *а.* سقوط афтодан; поён шудан.

Мухолафат накунӣ, ки мӯҷиби суқути манзилати ту хоҳад шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Офтоб ба нуктаи шуруф иқтирон ёфта аз суқути ҷамароти салос деги нашву намо дар ҷӯш омад. *«Оини нигориш»*

**СУҚУФ** I *а.* سقوف *ҷ.* **сақф.**

Тоқҳо ва суқуф ҳама аз санги сахра бароварда. *Авфӣ*

**СУҚУФ** II *а.* سقف *шакли дигари* **усқуф.**

Суқуф гуфт, к-ин нест кори гарон. *Фирдавсӣ*

**СУҚЪ** *а.* صقع ҷой, маҳал; сарзамин.

**СУҲАЙЛ** *а.* سهیل *нуҷ.* номи ситораи дурахшон дар қисми ҷанубии осмон, ки онро Суҳайли Яман ё Суҳайли Ямонӣ низ мегӯянд (Канопус).

Бар сиришкам зи ту афтод магар акси Суҳайл,
З-он ки ғалтандатар аз дурри хушобаш кардӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

Маи чун ақиқ андар он анҷуман
Дурахшанда ҳамчун Суҳайли Яман. *Хоҷу*

**СУҲАФ||СУҲУФ** *а.* صحف *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **саҳифа; 2.** китобҳо, махсусан китобҳои муқаддас.

З-он ки дар боғею дар ҷӯе парад,
Ҳар кӣ аз сирри суҳуф бӯе барад. *Румӣ*

Мардумонро ба ҳамон аҳкоми суҳафҳо, ки ба Одам омада буд, хонандӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Пас одат бояд кард ба хондани ... амсоли араб ва калимоти аҷам, ба мутолааи кутуби салаф ва мунозараи суҳуфи халаф. *Низомии Арӯзӣ*

**СУҲО** *а.* سها *нуҷ.* ситорае бисёр хурд дар Банотуннаъш, ки дар паҳлуи ситораи дуйӯм аз се ситораи Банот меистад.

Ҳилаи беҳунарон дар ҷанби фазоили ҳунармандон чун Суҳо ба тоби Офтоб падид наёяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Фароҳдастӣ аз андоза магзарон чандон,
Ки офтоби маошат бадал шавад ба Суҳо. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУҲУБ** *а.* سحب *ҷ.* **саҳоб.**

Филфавр суҳуби музлима даст дарҳам дода рӯзи равшан торик шуд ва сармо ба мартабае зоҳир гашт, ки хун дар уруқ инҷимод ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУҲУЛ** *а.* سهول *ҷ.* **саҳл** II.

Он хазонаи Амри Лайс буд, ки Сом аз Балх гурезонда, бар суҳулу ҷибол ба тарике, ки мурури халқ набошад, оварда. *«Равзат-ус-сафо»*

**СУҲУЛАТ** *а.* سهولت осонӣ, бемашаққатӣ, нодушворӣ.

Саге онро ба суҳулат мебарад. *«Равзат-ус-сафо»*

... Аввал зако, дуввӯм суръати фаҳм, сейӯм сафои зеҳн, чаҳорӯм суҳулати тааллум, панҷӯм ҳусни тааққул ... *«Ахлоқи Носирӣ»*

**СУҲУР** *а.* سحور *ниг.* **саҳур.**

**СУҲУФ** *а.* صحف *ниг.* **суҳаф.**

**СУҶУД** *а.* سجود саҷда кардан; таъзим.

Кунун, ки дар чаман омад гул аз адам ба вуҷуд,
Бунафша дар қадами ӯ ниҳод сар ба суҷуд. *Ҳофиз*

Агар суҷуд ғайри ҳақро раво будӣ, занонро раво будӣ. *Аҳмади Дониш*

**СӢ** سی *шумораи миқдорӣ* адади 30 (۳۰).

**СӮ(Й)** سو(ی) **1.** тараф, ҷониб.

Пароканда карданд ҳар сӯ савор,
Фиристода бо номаи шаҳриёр. *Фирдавсӣ*

**2.** бо изофа ва пешоянд ҳамчун пешоянди номии таркибӣ ба маънои: а) ба тарафи ..., ба ҷониби ...

Ба тундӣ сӯи румиён ҳамла бурд,
Ба хунрезию кинкашӣ пай фишурд. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) назди ..., пеши ...

Модар сӯи ӯ омадӣ ва таом овардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) барои ..., ҷиҳати ...

Пираҳане сӯи худ бидӯзам. *Авфӣ*

**як сӯ кардан** яктарафа кардан, аз миён бардоштан.

Хори бегонаро ту як сӯ кун,
Хори гулро ба ҷои дил медор! *Шамси Табрезӣ*

**СӮБА** *а.* صوبه *ниг.* **савба.**

**СӮБАДОР** صوبه‌دار *ниг.* **савбадор.**

**СӮГ** سوگ мусибат; азо, мотам; ғаму андӯҳ.

Сипаҳ сар ба сар зору гирьён шуданд,
Бар он оташи сӯг бирьён шуданд. *Фирдавсӣ*

Зи офтоби рухаш дур мондаам, шояд,
Агар кабуд кунам ҷома чун фалак з-ин сӯг. *Ҷомӣ*

**СӮГВОР** سوگوار мусибатзада; мотамдор, азодор; ғамгин ва андӯҳгин.

Қасеро, ки хоҳад барорад баланд,
Дигарро кунад сӯгвору нажанд. *Фирдавсӣ*

Бишуд бар фалак нолаи сӯгвор,
Ба сар гашт гардун аз ин беқарор. *Шодӣ*

**СӮГВОРӢ** سوگواری мотамдорӣ, азодорӣ; андӯҳгинӣ.

Аввал оини сӯгворӣ дошт,
Нақши пирӯза бар ақиқ нигошт. *Низомӣ*

Он бародари вологуҳар оғози бетоқатӣ карда, кисвати сӯгворӣ пӯшид. *«Равзат-ус-сафо»*

**СӮГДОРӢ** سوگداری мотамдорӣ, азодорӣ; гирьяву нола ва андӯҳгинӣ.

Бо мурда мазӣ ба сӯгворӣ,
Қас зинда нашуд ба сӯгдорӣ. *Ҷомӣ*

**СӮГНОК** سوگناک мотамзада; ғамгин, андӯҳгин.

Набошад, на рухро бишӯям зи хок,
Сазад, гар набошем аз ин сӯгнок. *Фирдавсӣ*

**сӯз** سوز *асоси замони ҳозираи* **сӯхтан.**

**СӮЗ** سوز **1.** сӯзиш.

Гирьяи ман сӯз дар олам фиканд,
Нолаи ман аз фалак бартар гузашт. *Анварӣ*

Сӯзи ишқам чу зи дил хост, бигуфтам ба табиб,
Гуфт: Ин иллат аз онҳост, ки аз хун хезад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** хаяҷон, изтироб (аз нишот ва аз ғаму андӯҳ).

Зи сӯзи маҷлиси туст он тараф, ки дар Зӯҳрост,
Зи баҳри хидмати туст он камар, ки бар Ҷавзост. *Анварӣ*

Мотаму сӯзи ҷаҳон даст баҳам додаанд,
Хандаи минои май гирьяи мастона аст. *Шавкат*

**сӯзи сина** ғаму андӯҳи дарунӣ.

Ҳаргиз зи сӯзи синаи мо огаҳӣ нашуд,
Гарчи ба ёди рӯи ту гашта кабобҳо. *Мӯҳьӣ*

На мунисе, ки бипурсад зи сӯзи синаи ман,
На мушфиқе, ки ниҳад дасти шафқатам бар сар. *Садри Зиё*

**сӯзи ҷигар** дарду алами сахт, дарду алами дарунсӯз.

Аз сӯзи ҷигар чунон мушавваш,
Қ-оҳ оташу ғам аз ӯ дар оташ. *Шоҳин*

**сӯзу гудоз** а) сӯзишу обшавӣ.

Эй маҷлисиён, сӯзи дили Ҳофизи мискин,
Аз шамъ бипурсед, ки дар сӯзу гудоз аст. *Ҳофиз*

б) *маҷ.* ғаму алам, дарду ғусса.

Бишунав замзамаи сӯзу гудозам, бишунав,
Бинишин, аз паи сарриштаи корам, бинишин! *Савдо*

**СӮЗАК** سوزک сӯзу гудоз; *маҷ.* сӯзиши дарунӣ; дарду алами дарунӣ.

Он ки бо туст, сӯзаке дорад,
В-он ки бе туст, рӯзаке дорад. *Саноӣ*

**СӮЗАН** سوزن **1.** асбоби пӯлодӣ барои чокдӯзӣ.

Бинеҳ сар, гар дар ин ҷо ту намегунҷӣ, ки дар сӯзан
Агар ришта намегунҷад, аз он бошад, ки сар дорад. *Шамси Табрезӣ*

Рафиқ аз каф мадеҳ, душман агар хоҳӣ забун гардад,
Туро сӯзан ба даст афтод, хор аз по бурун афтад. *Сайидо*

**2.** *мус.* мизроб, нохунак, ки ба шакли сӯзан аст.

Ба чанги ту, ки наворо ҳусом рабте дод,
Ба зарби мавзун тақтеъ кард з-он сӯзан. *Бадри Ҷоҷӣ*

◇ **ба сӯзан кон кандан** *киноя аз* кори бо заҳмат ва пурӯзобу машаққат ба ҷо овардан.

Ресмон кардаам тану ҷонро,
То ба сӯзан бикандаам конро. *Саноӣ*

**СӮЗАНДАГӢ** سوزندگی сӯхта шудан.

Чу шамъ ар бисӯзӣ, шавад равшанат,
Ки равшандилӣ ҳам зи сӯзандагист. *Хоҷу*

**СӮЗАНЗАДА** سوزن‌زده бо сӯзан сӯрох-сӯрох кардашуда.

Аз аҳли ҷаҳон сарзаниш азбаски шунидам,
Чун коғази сӯзанзада шуд пардаи гӯшам. *Шавкат*

**СӮЗАНКАРД** سوزن‌کرد бо сӯзан дӯхташуда.

Рӯи ҳомунро кунад монанди сӯзанкарди зар,
Ҳар гиёҳеро бар ӯ чун сӯзани заррин кунад. *Ломеӣ*

**СӮЗАНӢ** سوزنی порчаи бо ресмонҳои рангоранг гулдӯзишуда.

Шуда аз захм саропои дилам гулдӯзӣ,
Дили пурбахьяи ман сӯзании мижгон аст. *Муфиди Балхӣ*

**СӮЗИДА** سوزیده сӯхта, сӯхташуда.

Қам кун, эй парвона, нисьёну шаке,
Дар пари сӯзида бингар ту яке! *Румӣ*

**СӮЗИЁН** سوز یان *шакли кӯтоҳшудаи* **суду зиён 1.** *ниг.* **суд (суду зиён).**

Шуд бехабар зи ҳиммати ҷуди ту сӯзиён,
Ҳарчанд ҳар касе хатар аз сӯзиён гирифт. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* сармоя, пулу мол.

Агар афв арзонӣ надорад, Ҳасириро молиш фармояд, чунон ки зарари он ба сӯзиён ва ба тани он расад, ки баландназар шудааст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**СӮЗИШ** سوزش **1.** сӯхтан, сӯхта шудан.

Бисӯзад, чу дар сӯзиш ояд дуруст,
Чу шохи нав аз бехи кӯҳна бируст. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* сӯзу гудози дарунӣ, дарду алам ва ғаму андӯҳи дарунӣ.

Шабҳо асири дардаму хобам намебарад,
В-ин оби дида сӯзиши тобам намебарад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**СӮЗНОК** سوزناک сӯзишнок, сӯзанда; *маҷ.* пурдарду алам, ҳазин.

Нигаҳ кун, ки парвонаи сӯзнок
Чӣ гуфт, эй аҷаб: Гар бисӯзам, чӣ бок! *Саъдӣ*

Ба паҳлӯ биғалтид бар рӯи хок,
Баровард дуд аз дили сӯзнок. *Хоҷу*

Савдо, хамӯш бош, ки з-ин ҳарфи сӯзнок
Доғ аст моҳ аз калафу моҳӣ аз дирам! *Савдо*

**СӮЗОНДАН** سوزاندن оташ задан ба чизе, дар оташ андохтан чизеро барои сӯхтан.

**СӮЙ** سوی *ниг.* **сӯ(й).**

**СӮҚ** سوک сихҳои нозуки хӯшаи гандуму ҷав, хасҳои сари хӯшаи ҷаву гандум.

Андоми душманони ту аз тири новакӣ
Монанди сӯки хӯшаи ҷав бод ожада! *Шокири Бухорӣ*

**СӮЛ** سول (чорпои) хокистарранги ба сиёҳӣ моиле, ки аз кокул то думаш хатти сиёҳе дошта бошад.

Ин яке Исӣ, он дигар харе сӯл.
Ин севӯм Хизру он чаҳорӯм ғӯл. *Саноӣ*

**СӮМИА** *а.* صومعه *ниг.* **савмаа.**

**СӮРОХ** سوراخ рахна, шикоф, тешук.

То ба зери девори ҳисор бирасиданд ва миқдори панҷоҳ газ ҷой сӯрох карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар замонаш удвон монанди бум дар сӯрохҳои гумномӣ маъдум гардиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**СӮСАН** سوسن *ниг.* **савсан.**

**СӮТА** سوته асо.

Қозӣ зотан соҳиби қомату ваҷоҳат ... буда , ... ба кулоҳ ва сӯта ҳайбату салобаташ афзуда.
*Садри Зиё*

**СӮФИВАШ** صوفی‌وش сӯфинамо, сӯфитарош, худро сӯфӣ нишондиҳанда.

Дар ин сӯфивашон дарде надидем,
Ки софӣ бод айши дурднӯшон. *Ҳофиз*

**СӮФИВОР** صوفی‌وار 1. ҳамчун сӯфӣ, сӯфимонанд; 2. *маҷ.* пинҳонӣ.

Аҷаб медоштам дишаб зи Ҳофиз ҷому паймона,
Вале манъаш намекардам, ки сӯфивор меовард.
*Ҳофиз*

**СӮФИЁНА** صوفیانه сӯфивор, мисли сӯфӣ.

Агар домони мақсудат ба дастат,
Барафшон сӯфиёна остине. *Ҷомӣ*

**СӮФОР** سوفار 1. чоки буни тир, чоки охири тир, ки дар чиллаи камон (зеҳи камон) гузошта мешавад.

Назар кун, чу сӯфор дорӣ ба шаст,
На он гаҳ, ки партоб кардӣ зи даст. *Саъдӣ*

Ӯ тири нахустин бар маркази ҳадаф зада, тири дигаре бар ақиби он бияндохт ва бар сӯфори тири аввал омада бишигофт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. сӯрох; сӯрохи сӯзан.

Миёни табақа сӯрохе бошад ба қадри сӯфори сӯзане ... *«Илми симиё»*

◇ **сӯфори мижгон** тири мижгон, мижгони тирмонанд.

Ба оҳуи сайёди шерафканат,
Ба сӯфори мижгони ханҷарзанат ... *Хоҷу*

**СӮФӢ** صوفی *ниг.* **суфӣ.**

**СӮХТА** سوخته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **сӯхтан;** 2. *маҷ.* озоркашида, аламзада; ошиқи шайдо.

Ҳар дуда, ки хатти ту кашад бар вараки моҳ,
Дудест, ки зад бар дили хар сӯхта оташ.
*Бадри Чочӣ*

Гуфт: Эй писар, ин чӣ беқарорист?
В-эй сӯхта, ин чӣ хомкорист? *Шоҳин*

3. *маҷ.* оҷиз, дармонда; ташнаву гурусна.

Дар биёбон фақири сӯхтаро
Шалғами пухта беҳ зи нуқраи хом. *Саъдӣ*

Ҳар сабру қаноат, ки дили сӯхтаро буд,
Андар шикани силсилаи хам ба хамаш рафт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Шефтаро дилпазир, дилшударо ногузир,
Сӯхтаро дастгир, ғамзадаро ғамгусор.
*Убайди Зоконӣ*

**димоғи сӯхта** *киноя аз* хафагӣ, зиққӣ.

Савдо, димоғи сӯхтаатро илоҷ нест,
Ҷуз он ки дар баҳор хӯрӣ бо гулоб об. *Савдо*

4. латта ва ё пахта, ки дар он аз чахмоқ оташ мезананд.

Фитод оташи субҳ дар сӯхта,
Ба як дам ҷаҳоне шуд афрӯхта. *Саъдӣ*

5. номи яке аз ганҷҳои ҳаштгонаи Хисрави Парвез.

Дигар ганҷ, к-аш хондӣ Сӯхта,
Қ-аз он ганҷ буд кишвар афрӯхта ... *Фирдавсӣ*

**СӮХТАДИЛ** سوخته‌دل мусибатзада; ғамзада; музтариб, беқарор.

Зи боди найзаи оташниҳеби чун обат.
Адуи сӯхтадил хоксор меояд. *Убайди Зоконӣ*

**СӮХТАМАҒЗ** سوخته‌مغز пучмағз, беақл, гаранг.

Сӯхтамағзу хомгуфторе,
Судасавдову содабозоре. *Саноӣ*

**СӮХТАН** سوختن 1. сӯзондан; оташ додан.

Надонист худ ҷуз бад омӯхтан,
Ҷуз аз куштану ғорату сӯхтан. *Фирдавсӣ*

Чароғи муҳаббат барафрӯхта,
Чу парвона худро дар он сӯхта. *Фазлӣ*

2. сӯхта шудан, оташ гирифтан, дучори сӯзиш шудан, даргирифтан.

Чу шамъ ар бисӯзӣ, шавад равшанат,
Ки равшандилӣ ҳам зи сӯзандагист. *Хоҷу*

3. гудохтан, гудозондан, об кардан.

Бисӯхт нолаи ман сангро, аҷаб санг аст
Дилат, ки сӯхта з-ин нолаҳои зор нашуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

4. *маҷ.* дучори балову мусибат шудан, зарар ва садама дидан; оҷизу нотавон шудан; бо дарду алам афгор шудан.

Париданд аз он ҷо хариду фурӯхт,
Зироат наёмад, раийят бисӯхт. *Саъдӣ*

Яъқуб бисӯхт ва бар худ бипечид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Меравӣ бо ғайру масӯзӣ мани девонаро,
Мекунӣ бар ошно тарҷеҳ ҳар бегонаро. *Сайидо*

**СӮХТАНӢ** سوختنی 1. лоиқи сӯхтан, лоиқи сӯхта шудан; сӯхтанбоб.

Сӯхтанӣ шуд тани беҳосилам,
Сӯзад аз ин ғусса дилам бар дилам. *Низомӣ*

2. навъе аз бемориӣ ҳамчун обила, ки онро ба воситаи сӯзондан бо оҳани тафсон муолиҷа мекарданд.

Шамъ мехост, ки ронад сухан аз хилвати роз,
Нек будаш, ки баромад ба забон сӯхтанӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**СӮХТАХИРМАН** سوخته‌خرمن бетолеъ ва фалокатзада, ба бадбахтӣ дучоршуда.

Он ки коранд ҳама тухми маломат, ё раб,
З-оҳи ман ҷумла чу ман сӯхтахирман гарданд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**СӮЪБОН** *а.* ثعبان мори бузург; аждаҳо.

Мири мусокаф шамшери чу сӯъбон дорад,
Дасти иблису ҷунудаш кунад аз мо кӯтоҳ.
*Манучеҳрӣ*

Сӯъбон даларо захм задӣ ва бетоқат шудӣ аз асари захр. *Авфӣ*

**СӮЪБОНӢ** ثعبانی аждаҳоӣ, кор ва амали аждаҳовор.

Дар салобат ҳамчу Мусо гашту шояд, гар кунун.
Румҳаш андар дидаи аъдош суъбонӣ кунад.
*Заҳири Форьёбӣ*

**СӮЪДАД** *а.* سؤدد *ниг.* **судад.**

**СӮЪЛУК** *а.* صعلوک **1.** фақир, бечиз, камбағал; **2.** овворагард; дузд; роҳзан.

**СӮЪР** *а.* سعر: **суъри саир** оташи фурӯзон.

Боз нашнохта зи шеър шаир,
Хулдро хонда гоҳ суъри саир. *Саноӣ*

**СӮҲБАТ** *а.* صحبت **1.** ҳамнишинӣ, ҳамдамӣ.

Видоъ кун, ки ҳам акнун, ки ман бихоҳам рафт.
Гусаста дил зи Нишобуру сӯҳбати аҳбоб ... *Муиззӣ*
Манам, ки ёфтаам завқи сӯҳбати ғамро,
Ба субҳи ид диҳам ваъда шоми мотамро. *Урфӣ*

**дар сӯҳбати ...** бо ҳамроҳии ..., ба якҷоягии ...

Ӯро банд карда, дар сӯҳбати ту ба ҳазрати мо фиристанд. *Авфӣ*

**2.** мусоҳиба, гуфтугӯ.

Кӣ шунидӣ, ки дар ин базм даме хуш бинишаст,
Ки на дар охири сӯҳбат ба надомат бархост.
*Ҳофиз*

**сӯҳбат кардан** гуфтугӯ кардан.

Чунин гӯянд, ки он шаб бо аҳли худ сӯҳбат кард, писари Абдулазиз падидор омад. *Аҳмади Дониш*

**3.** ҳамдамӣ, ёрӣ, дӯстӣ; ошноӣ.

Ҳоҷӣ Сайфуддин бар ҳаққи сӯҳбати қадим ва мулоҳазаи кибари синни Туман ба забони хурмат овоз баркашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**СӮҲБАТБАРОР** صحبت‌برار ҳамсӯҳбат.

Мухлис ... бо Солори ҷанг бародари хурди Наҷмуддавла сӯҳбатбарор шуда ҳамроҳи ӯ аз Деҳлӣ қасди диёри шарқӣ кард. *«Хизонаи омира»*

**СӮҲБАТОРО** صحبت‌آرا он кӣ сӯҳбатро оро медиҳад, хушсӯҳбат, хушгап, зарофатгӯй, хушнишаст.

**СӮҲБАТОРОӢ** صحبت‌آرائی оро додани сӯҳбат, хушсӯҳбатӣ, хушнишастӣ.

Пеши мо, эй шамъ, лоф аз сӯҳбаторой мазан,
Сад забон дорему, ҳамчун соя хомӯшем мо. *Сайидо*

**СӮҲОН** سوهان асбоби пӯлодие, ки сатҳаш ноҳамвори дағар-буғур буда барои соидан ва тез кардани корд, дос, қайчӣ ва ғ. ба кор меравад.

Чу сӯҳони пӯлод бар санги сахт,
Ҳамесуд дандони худ бар дарахт. *Фирдавсӣ*

Шоху баргамро ғами афтодагон афтода кард,
Аррае будам, ки сӯҳон кард ҳамворе маро.
*Сайидо*

◇ **сӯҳони умр** *киноя аз* он чӣ боиси талхӣ ва ногувории зиндагӣ мегардад.

Фарзанди нохалаф сӯҳони умр аст. *Зарбулмасал*

# Т

**Т** харфи бистӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ—ҳарфҳои ت، ط ; *ниг.* **те, итқӣ.**

**ТААБ** *а.* تعب ранҷ, сахтӣ, азоб; хастагӣ, мондагӣ.

Ва агар кушта шавам, худ роҳате нақд бошад, ки аз тааби зиндагӣ раҳида бошам.
*Аҳмади Дониш*

**тааб кашидан** азоб кашидан, ранҷ дидан.

Қу субҳ, ки бори шаб кашидам,
Дар роҳи бало тааб кашидам. *Хоқонӣ*

**ба тааб афкандан** (*ё* **дарафкандан**) ба ташвиш андохтан, азоб додан.

**ТААББУД** *а.* تعبد **1.** бандагӣ; **2.** ибодат, парастиш.

Тааббуд ва тааффуф дар дафъи шар ҷавшане азим аст. *«Калила ва Димна»*

... Ва сар аз зонуи тааббуд барнагирифт. *Саъдӣ*
Рӯи тааббуд ба замин доштам,
Фарқи таҳаҷҷуд ҳама афроштам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТААВВУД** *а.* تعود одат кардан, хӯ гирифтан, чизеро барои худ одат қарор додан, худро ба коре одат кунондан.

Таҳзиби ахлоқу изолати разилат ва тааввуд ва такрори афъоли ҷамила бояд намуд.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТААДДО** *а.* تعدا *ниг.* **тааддӣ.**

Равам, ноқус бӯсам з-ин таҳаккум,
Шавам, зуннор бандам з-ин тааддо. (2) *Хоқонӣ*

**ТААДДУД** *а.* تعدد афзунӣ дар адад, бисьёршавӣ, шумораи калон.

Тааддуди мурод ва идроки саодат пушт бар пуштанд. *«Калила ва Димна»*

**тааддуди завҷот** бисьёр зан доштан, якчанд зан доштан.

**ТААДДӢ** *а.* تعدی **1.** аз ҳадди худ гузаштан; таҷовуз; **2.** *маҷ.* зулм, дароздастӣ, ситамгарӣ.

Фурӯ баст роҳи тааддию ҷавр,
Бурун бурд расми татовул зи давр. *Хоҷу*

[Хурус] фарьёд бардошт, ки ... аз куштани ман биппарҳез ва хуни маро ба теғи тааддӣ марез.
*Ҷомӣ*

Нигаҳ дорад шубон з-офоти гургон гӯсфандонро,
Тааддӣ дар диёри ҳокими одил намебошад. *Сайидо*

**ТААЗЗУР** *а.* تعذر **1.** сахтӣ, душворӣ; номумкинӣ, маҳол будани чизе.

Замони муҳосара то чиҳил рӯз имтидод ёфт, Мирзо Рустам ва Мирзо Искандар донистанд, ки фатҳи Шероз тааззуре дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** узр овардан.

**ТААЙЮН** *а.* تعین **1.** муайянӣ, аз байни чизҳо ҷудо ва муайян шудан; **2.** равшан ва айнан нишон додан.

Харгӯш пеш истод ва шерро ба сари чоҳе бурд, ки сафои оби он чун оина бешак таайюни суратҳо намудӣ. *«Калила ва Димна»*

**ТААЛЛАМ** *а.* تعلم *сиғаи амри арабӣ* ёд бигир!, биёмӯз!

Рои ту ба осмон нидо кард,
К-эй тифл, муомалат тааллам!*

**ТААЛЛУЛ** *а.* تعلل баҳона барои ба таъхир андохтани коре, баҳонаҷӯӣ; ба таъхир андохтан.

Дар ваъдае, ки карда буд, тааллул ва таваққуф менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳокими Басра ба сад ҳазор дирам матое аз ман харидааст ва дар адои самани [ثمن] он тааллул мекунад. *Ҷомӣ*

Девор баланду боғ пургул,
Дар кандани гул макун тааллул. *Шоҳин*

**ТААЛЛУМ I** *а.* تألم ғаму дард, азоб, ҷафо.

**ТААЛЛУМ II** *а.* تعلم илмомӯзӣ, омӯзиш, таҳсили илм, ёд гирифтан.

Моя, ки андеша дар ӯ гум бувад,
Кай ҳади таълиму тааллум бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Аз Афлотун пурсиданд, ки тааллум то чӣ вақт мустаҳсан аст? Гуфт: То он вақт, ки ҷаҳл айб аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТААЛЛУФ** *а.* تألف унс, улфат, дӯстӣ.

Хостам, ки бинои муҳаббат... муаккад гардад ва ... асоси тааллуф истеҳком пазирад. *«Илми симиё»*

**ТААЛЛУҚ** *а.* تعلق **1.** алоқамандӣ, пайвастагӣ, вобастагӣ ба чизе.

Писар гуфт: ... Ризқ агарчи мақсум аст, ба асбоби ҳусули он тааллуқ шарт аст. *Саъдӣ*

**тааллуқ доштан** нисбат доштан, алоқа доштан, дахлдор будан.

Илми табиат он илми чизҳоест, ки ба ҳис тааллуқ дорад. *Ибни Сино*

**2.** дахл доштан ба касе, аз они касе будан.

Рама ва гов ва шутур ва ҳар чӣ тааллуқ ба он дорад, аз они ин фарзанд аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *маҷ.* дилбастагӣ, ишқу муҳаббат.

Дар азал дил ба ту шатранҷи тааллуқ мебохт,
Ишқбозӣ ман аз имрӯз накардам оғоз. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **тааллуқи хотир доштан** муҳаббат ва дилбастагӣ доштан, ошиқ шудан.

Маҳмуд тааллуқи хотир ба он канизак дошт, ба байъи ӯ ризо надод. *«Равзат-ус-сафо»*

**тааллуқ ихтиёр кардан** хонадор шудан, издивоҷ кардан.

Агар хоҳӣ, туро тааллуқе ихтиёр бояд кард аз хонадони бузург. *Аҳмади Дониш*

**ТААЛЛУҚОТ** *а.* تعلقات *ҷ.* **тааллуқ I.**

Тааллуқот чу даври май аст домангир,
Зи дурд агар гузарӣ, ҳамчу бода гардӣ соф. *Заҳири Форьёбӣ*

Аз ҳудуди тааллуқот бурун,
В-аз қуюди таайюнот масун. *Ҷомӣ*

**ТААММУЛ I** *а.* تأمل андеша, фикр, мулоҳиза.

Мазан бе таммул ба гуфтор дам,
Накӯ гӯй, агар дер гӯй, чӣ ғам?! *Саъдӣ*

Ва амир Исмоил ба Бухоро бозомад ва дар ҳоли мулк таммул кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Пас аз таммули бисьёр ... туро ба муҳимми бузург ихтиёр кардем. *«Калила ва Димна»*

**ТААММУЛ II** *а.* تعمل саъю кӯшиш, ғайрат.

Бе таммул зи ҷои худ ҷастам,
Ба т а а м м у л миёни худ бастам. *Ҳилолӣ*

**ТААММУЛОТ** *а.* تأملات *ҷ.* **таммул I.**

Эшонро ба камоли фитрӣ ва фазоили ваҳбӣ аз таммулоти касбӣ ва тааллумоти башарӣ мустағнӣ гардонида. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТААММУҚ** *а.* تعمق ба ҳақиқати чизе расидан, диққати бисьёр кардан дар коре; амиқравӣ (чуқурравӣ) дар кору фикре.

Умарову вузаро бе таммуқи назар шоҳ Сикандарро бар сарири ҷаҳонбонӣ иҷлос намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**таммуқ кардан** амиқ фикр кардан, ба коре чуқур рафтан.

Куҷо иқбол, ку идбор, эй ғофил, таммуқ кун,
Ки як мижгон ба ҳам н-оварда, ин ҷо нақши по гаштӣ.*

Агар нек таммуқ кунӣ, ин ҳама таназзул ва харобии ин давлат аз беақлӣ ва беиқтидории подшоҳу вазир рӯй дод. *Аҳмади Дониш*

**ТААННУТ** *а.* تعنت хурдагирӣ, айбҷӯӣ; бадгӯӣ (дар ҳаққи касе).

Чу байте писанд оядат аз ҳазор,
Ба мардӣ, ки даст аз таннут бидор. *Саъдӣ*

**таннут кардан** таъна задан, бадгӯӣ кардан; айбҷӯӣ ва хурдагирӣ кардан.

Гирифтам, ки худ ҳастӣ аз айб пок,
Таннут макун бар мани айбнок. *Саъдӣ*

**ТААННӢ** *а.* تأني **1.** оҳистагӣ, даранг кардан, ба таъхир андохтан.

Ин обро, ки мерезад, ба таъҷил мерезад ё ба таннӣ?*

**2.** сабр, бардошт.

Макун дар муҳимме, ки дорӣ шитоб,
Зи роҳи таннӣ инон барматоб. *Саъдӣ*

Сабру таннӣ дар ҳама кор писандида аст. *Аҳмади Дониш*

**ТААРРУЗ** *а.* تعرض **1.** эътироз кардан; мухолифат, муқобилат.

Ҳаҷҷоҷ бихандид ва таррузе накард. *Аҳмади Дониш*

**2.** дастдарозӣ, зӯрӣ, ҳамла, ҳуҷум.

... Бар раияти ман тарруз нарасонид. *Авфӣ*

[Шер] ... аз таррузи ман ва дарахти ҳомили ман даст бардошт. *Аҳмади Дониш*

**ТААРРУФ** *а.* تعرف донистан, шинохтан; ошно шудан.

Афросиёб дар таррруфи аҳволи золим ва тафаҳҳуси ҳолоти мазлум муболағаи бисьёр мекард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**тарруф кардан** донистан, шинохтан.

Дар соат ёронаш ҷумла шуданд ва ҳоли ӯро таарруф карданд. «*Калила ва Димна*»

**ТААССУБ** *а.* تعصب 1. тарафдорӣ, ҳимоя, пуштибонӣ.

Чунон ки шунидӣ, халқе бар вай ба таассуб гирд омаданд. *Саъдӣ*

2. тарафдории кӯркӯрона, мутаассибӣ; хурофотпарастӣ.

Ду сафеҳи забон ба ҳарзакушой
Ба таассуб шуданд ҳарзадарой. *Ҷомӣ*

**ТААССУР I** *а.* تأثر таъсирпазирӣ, зуд таъсир ёфтан, зуд мутаассир шудан.

Қуввати идрокро як шӯъбаи назарист ва он мабдаи таассур аст. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**ТААССУР II** *а.* تعسر душворӣ, мушкилӣ, сахтӣ.

Султон Аҳмад медонист, ки дар ин вақт муҳосараи дорулислом таассуре дорад. «*Равзат-ус-сафо*»

**ТААССУФ I** *а.* تأسف афсӯс, ҳасрат, пушаймонӣ, надомат.

Чӣ шуд ҳоли Яъқубу Юсуф куҷост,
К-аз ӯ ҷуз нафири таассуф куҷост? *Ҷомӣ*

**таассуф кардан** (*ё* **хӯрдан**) афсӯс хӯрдан, надомат кардан; пушаймон шудан.

Як шаб тааммули айёми гузашта мекардам ва дар умри талафкарда таассуф мехӯрдам. *Саъдӣ*

Чанд таассуф кунӣ бахри бақову вуҷуд,
Ҷоми фано нӯш кун, завқи бақо з-ӯ талаб. *Махфӣ*

**ТААССУФ II** *а.* تعسف 1. баромадан, бероҳа шудан; 2. ситам кардан.

**ТААТТУЛ** *а.* تعطل бекор мондан; танбалӣ, коҳилӣ.

Аммо суккони Алмавт [Аламут] ва чанде қалъаи дигар дар итоат таатгул карда, илтимос намуданд... «*Равзат-ус-сафо*»

**ТААТТУШ** *а.* تعطش ташнагӣ; ташнашавӣ.

Бираҳад ҷонт аз тааттуши об,
Ки ба сарвақти мо фитад гузарат. *Камоли Хуҷандӣ*

Агар дар шарҳи шиддати тааттуш ва меҳнати ҷӯъ ва гуруснагӣ шурӯъ намояд, ... ғубори кулфате бар хотирҳо нишонад. «*Фатҳнома*»

**ТААФФУН** *а.* تعفن ганда шудан, гандидан, бадбӯӣ.

Ва аз тааффуни баҳр ҳама мариз гашта, аз хӯрду хӯрок мондем. *Аҳмади Дониш*

Ба тааффуни он [шӯрбо] дар он хона нишаста намешуд, чӣ ҷои хӯрдан. *Аҳмади Дониш*

**ТААФФУФ** *а.* تعفف иффату номус доштан; парҳезгорӣ кардан; покдоманӣ, порсоӣ.

Чунин гӯяд Барзуяи табиб: ... Тааббуд ва тааффуф дар дафъи шар ҷавшане азим аст. «*Калила ва Димна*»

**ТААШШУҚ** *а.* تعشق ишқварзӣ, ошиқӣ, ишқбозӣ.

Касе, к-аз ишқ давлатманд гардад,
Бияфзояд ҳазорон эътибораш;
Набинӣ, к-аз таашшуқ булбули маст,
Яке мурғ асту меҳонӣ ҳазораш. *Камоли Хуҷандӣ*

Шабе сухан дар муҳаббати зотия мерафт, ки иборат аз иртибот ва таашшуқест ба ҳақ. «*Нафаҳот-ул-унс*»

**ТААҚҚУЛ** *а.* تعقل фаҳм кардан, фаҳму идрок.

Либосаш барги гул карданд, к-аз гул
Ба хун ғалтидане мешуд тааққул. *Нозим*
Ин навоҳо, ки меҳурӣ дар гӯш,
Муғтанам дору дар тааққул кӯш. *Бедил*

**ТААҲҲУД** *а.* تعهد 1. ӯҳдадорӣ, кореро ба зиммаи худ гирифтан.

... Тааҳҳуде, ки фармудаам, бистонӣ. *Авфӣ*

2. нигоҳубин, хизматгузорӣ.

Дигар фавоиди тааҳҳул он аст, ки зан тимор ва тааҳҳуди хонаро мутасаддӣ бошад. *Аҳмади Дониш*

**ТААҲҲУЛ** *а.* تأهل хонадоршавӣ, зангирӣ, заношӯӣ, издивоҷ.

Дар карати дуйӯм, ки [Хоҷа] аз Деҳлӣ мурочаат кард, ӯро тааҳҳул воқеъ шуд. «*Таърихи Фаришта*»

Подшоҳи он замон ӯро ба тааҳҳул амр фармуда. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**ТААҶҶУБ** *а.* تعجب ҳайрон шудан; ҳайронӣ, шигифт, ҳайрат.

Амруллайс аз ин кор ба тааҷҷуб монд... «*Таърихи Наршахӣ*»

Тааҷҷуб кард шаҳ з-он устуворӣ
В-аз он сӯзе ба чандин пухтакорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАБ** تب *тиб.* ҳолати беморе, ки набз тез зада ва ҳарорати бадан аз дараҷаи муқаррарӣ баландтар мебарояд.

Бемор, ки таб мудом дорад,
Тоун заданаш чӣ тоқат орад?! *Хисрави Деҳлавӣ*

Дилам ба тобу танам дар таб аст, ҳайронам,
Ба ин ду дард дар ин бекасӣ чӣ чора кунам? *Шоҳин*

**таби диқ** таби сахте, ки дар касалии сил рӯй медиҳад; умуман сил.

Малолати Қутбшоҳ рӯз ба рӯз мунчар ба таби диқ шуда, ... даргузашт. «*Таърихи Фаришта*»

**таби ёза** табъёза, вараҷа; **таби мувозаба** таби ҳаррӯза; *муқобили* **таби навба; таби муҳарриқ** (*ё* **мӯҳриқ**) таби сӯзон.

Бар бистар бихуфт ва таби муҳарриқ кард. «*Таърихи Табарӣ*»

Охируламр он ҳарорат ба таби мӯҳриқ мунҷар шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**таби навба** таби такрорӣ, таби рӯздармиён; табе, ки як рӯз дар миён такрор мешавад; *муқобили* **таби мувозаба; таби устухонӣ** таби сил.

Таби ҳосидон устухонӣ шудаст,
Гули сардмеҳрон хазонӣ шудаст. «*Баҳори Аҷам*»

**таб бурдан** *аз чизе* табро бо илоҷе дур кардан; **берун рафтани таб** *аз чизе* тамом шудани таб.

Ишқе, ки содиқ аст, бувад эмин аз завол,
Ин таб бурун намеравад аз устухони субҳ. *Соиб*

**сокин шудани таб** *ба чизе* тамом шудани таб ба ягон илоҷе.

Ҳирс аз тинати пирон набарад мӯи сафед,
Ин табе нест, ки сокин ба табошир шавад. *Соиб*

◇ **табу тоб** а) сӯзу гудоз; б) азобу ташвиш.

На рӯзам ҳаст орому на шаб хоб,
Ба рӯзу шаб надорам ҷуз табу тоб. *Фахриддини Гурганӣ*

**дар табу тоб будан** дар азобу ташвиш будан.

Дилам аз шамъи рухат дар табу тоб аст имшаб,
Ҷонам аз наргиси масти ту хароб аст имшаб.
*Камоли Хуҷандӣ*

**таб кашидан** бо таҳаммул ва бурдборӣ ягон сахтӣ ё бемориро аз сар гузарондан.

Сӯзи дил то кай ниҳон дорам, бурун хоҳам фиғанд,
Дуд аз ҷонам баромад, чанд таб хоҳам кашид?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**таб дар устухон афкандан** касеро сахт азоб додан, касеро ба ташвиш андохтан; **таб дар ҷон афтодан** (*ё* **фитодан**) *а*) ҳарорат дар ҷон пайдо шудан; *б*) дар дил сӯзу гудоз пайдо шудан.

Табаш дар ҷон фитод аз тоби рӯяш,
Чу тори шамъи оташ мӯ ба мӯяш. *Ҳозиқ*

**дар таб шудан** дар ғазаб шудан, хашмгин шудан.

Эътимодхон аз ин маънӣ дар таб шуда, лашкарҳо ҷамъ оварда, ба истилои тамом бар сари Фӯлодиён рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАБАА** *а.* تبعه *ҷ.* **тобеъ** I.

**ТАБАДДУЛ** *а.* تبدل табдилшавӣ, дигаргуншавӣ, тағьирьёбӣ.

Чӣ кунад банда, ки бар ҷавр таҳаммул накунад,
Дил агар танг шавад, меҳр табаддул накунад.
*«Хизонаи омира»*

**ТАБАИ(Й)ЯТ** *а.* تبعیت тобеъ шудан; пайравӣ, тобеӣ, тобеият.

**ТАБАЙЮН** *а.* تبین ошкоршавӣ, баён кардан, равшан кардан.

Абӯнаҷм мазҳаби он ҷамоатро ба тариқи табайюн ва тафсил тақрир намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАБАҚ** تبک *ниг.* **табк.**

**ТАБАҚПӮШ** تبک‌پوش *ниг.* **табкпӯш.**

**ТАБАНАК||ТАБАНҚ** تبنک қолиби заргарон ва рехтагарон.

Табанакро чу каж ниҳӣ, бе шак
Рехта каж бараояд аз табанак. *Унсурӣ*

**ТАБАНГ||ТАБАНГА** تبنگ||تبنگه табақи чӯбин, корсон.

Миннат аз халқ баҳри нон чӣ барам,
Ки ҷаҳон чун табангаи нон аст. *Сӯзанӣ*

Ҳар рӯз ... табанги ҳалво бар сар мегузошт. *Савдо*

**ТАБАНГУ** تبنگو сабад; сандуқ; сандуқчаи пул.

Қ-он табангу к-андар он динор буд,
Он ситад з-идар, ки ноҳушьёр буд. *Рӯдакӣ*

**ТАБАНҚ** تبنک *ниг.* **табанак.**

**ТАБАННӢ** *а.* تبنی ба фарзандӣ пазируфтан, фарзанд хондан.

**ТАБАР** تبر асбобест барои шикастан ва кафондани ҳезум.

Дасти завол то абад аз баҳри чун ту ёр,
Дар бехи ин дарахт нахоҳад задан табар. *Анварӣ*

◇ **табарро гум карда паи сӯзан меравад** *зарб.* чизи муҳимро аз даст дода, аз паи чизи ғайри муҳим мегардад.

**ТАБАРЗА** تبرزه **1.** *ниг.* **табарзад; 2.** навъе аз ангури ҳусайнӣ.

**ТАБАРЗАД** تبرزد||طبرزد наботи сафеду шаффофи хеле сахт, ки аз ғояти сахтӣ бо табар шикастан лозим будааст.

Аз дасти дӯст ҳар чӣ ситонӣ, шакар бувад,
В-аз дасти ғайри дӯст табарзад табар бувад. *Саъдӣ*

Шаҳди лабат, ки бод табарзад ғуломи ӯ,
Нархи наботи Миср ба нархи пиёз кард. *Туғрал*

**ТАБАРЗАДОМЕЗ** تبرزدآمیز омехта бо табарзад; *маҷ.* ширин.

Аз лабшакаре табарзадомез,
Дар бӯса табарзади шакаррез. *Низомӣ*

**ТАБАРЗАН** تبرزن касе, ки бо табар мезанад, бо табар зананда, бо табар бурранда.

Дасти табарзан табарандоз сахт,
Соякунон бар сари рӯяш дарахт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАБАРЗИН** تبرزین **1.** яроқи табаршакл, ки онро сипоҳиён дар пеши зини асп овезон мекарданд ва қаландарон ба даст гирифта мегаштанд.

Зиреҳпӯшро чун табарзин задӣ,
Гузар кардӣ аз марду бар зин задӣ. *Саъдӣ*
Табарзинашон шонаи гӯсфанд,
Зи қамчинашон мунфаил пойбанд. *Сайидо*

**2.** сангнамаки сафед.

Мушки тибатӣ ба пишк мафрӯш,
Мастон бадали шакар табарзин. *Носири Хисрав*

**ТАБАРРО||ТАБАРРӢ** *а.* تبرا||تبری безорӣ, дурӣ.

Аввал касе, ки аз ман табарро намояд, ту бошӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Вагарна бегуноҳеро кӣ додӣ
Зи расвоию бадномӣ табарро? *Исмат*

**ТАБАРРУК** *а.* تبرک **1.** баракат доштан; муборак донистан; муборакӣ; майманат.

Бо табаррук дод духтаррову бурд
Сӯи лашкаргоҳу дар соат супурд. *Румӣ*

**2.** ҳадья, тӯҳфа.

Табаррук аз бари қозӣ чу боз овардӣ,
Диёнат аз дари дигар бирун равад ночор. *Саъдӣ*

**ТАБАРРУКОТ** *а.* تبرکات *ҷ.* **табаррук** 2.

Бо ирсоли туҳафу ҳадоё ва тансуқоту табаррукот бад-ӯ тақарруб меҷуст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАБАРРӢ** تبری *ниг.* **табарро.**

**ТАБАРРӮЪ** *а.* تبرع бахшидани чизе ва холисона некӣ кардан.

Ман мунтазирам ба сад тазаррӯъ,
Бар ман накунӣ чаро табаррӯъ? *Шоҳин*

**ТАБАРХУН** *а.* تبرخون||طبرخون уннов, дарахти уннов; сурхбед.

Ба ҷои дигар дид ду беша танг:
Аз ин сӯ табархун, аз он сӯ ханданг. *Асадӣ*

**ранги табархун** ранги сурх.

Ҳама дашт мағзи сару хун гирифт,
Дили санг ранги табархун гирифт. *Фирдавсӣ*

**табархун задан** сурх шудан.

Табарзад диҳам, чун шавам хобхез,
Табархун занам, чун кунам ғамза тез. *Низомӣ*

**ТАБАСБУС** *а.* تبصبص дум ҷунбонидани саг; *маҷ.* тамаллуқ, хушомад; тамаллуқ кардан, ҷоплӯсӣ кардан.

Якчанде буд, сайёҳро бад-он шаҳр гузар афтод, дар роҳ бӯзина ӯро бидид, тавозӯъ ва табасбусе ба ҷой овард. *«Калила ва Димна»*

**ТАБАССУМ** *а.* تبسم хандаи беовоз ба тарзе, ки дандонҳо намоён шавад; нимханд, лабханд.

Ҳино рангест аз гулҳои ҳуснаш,
Табассум мавҷе аз дарьёи ҳуснаш. *Савдо*

**табассум кардан** нимханд кардан, лабханд кардан, нарм хандидан.

Табассумкунон даст бар лаб гирифт,
Ки, Саъдӣ, мадор ин чӣ дидӣ шигифт. *Саъдӣ*

◇ **табассуми барқ** дурахшидани барқ.

Ситам макун ба заифон, ки шуд табассуми барқ
Бадал ба нолаи ҷонсӯз дар наистонҳо. *Соиб*

**ТАБАССУТ** *а.* تبسط **1.** густурдан, кушодагӣ, паҳной; паҳншавӣ, кушодашавӣ; **2.** муомилаи озод; бетакаллуфӣ.

Кор аз дараҷаи табассут ба ҳадди тасаллут расид. *«Калила ва Димна»*

**ТАБАСТ** تبست табоҳ, зоеъшуда, вайроншуда, аз кор афтода; зишт.

Дареғ, ман, ки маро маргу зиндагонӣ талх,
Ки дил табасту табоҳ асту дин табоҳу табаст. *Оғоҷӣ*

**ТАБАХТУР** *а.* تبختر хиромидан, хиромон-хиромон роҳ рафтан, бо ишваву ноз роҳ гаштан, бо нозу ғурур роҳ рафтан.

Аз табахтур чун тазарве хушниҳод
Бар сари кӯе гузоре уфтод. *Румӣ*
Зи товусони заррин саҳни ӯ пур,
Ба думҳои мурассаъ дар табахтур. *Ҷомӣ*

**ТАБАЪ** *а.* تبع тобеъ, пайрав.

Ин ҳама хоҷагони гурбатамаъ,
Ки саги нафсро шуданд табаъ ... *Саноӣ*

Абдулло хуруҷ кард ва халқе ӯро табаъ шуданд. *Авфӣ*

**ТАБАҚ** *а.* طبق **1.** зарфи паҳн барои хӯроки ғализ; лаълӣ.

Надимонро бихонд амир ... ва табақҳои наволаву санбӯса равон шуд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ба чӣ кор оядат зи гул табақе,
Аз «Гулистон»-и ман бибар варақе.
Гул ҳамин панҷ рӯзу шаш бошад,
В-ин «Гулистон» ҳамеша хаш бошад. *Саъдӣ*
Хӯришҳои шоҳонаи мушкбӯй,
Табақҳои мушк аз паи дастшӯй. *Низомӣ*

**2.** варақ.

Девони ӯ бист табақ коғаз бошад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳазор табақ коғаз дар роҳу расми тасаввуф сиёҳ кардаам. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

◇ **табақи занбӯр** хонаи занбӯр; **лоҷвардӣ табақ** *киноя аз* осмон.

Чунон нодир афтод дар равзае,
Ки бар лоҷвардӣ табақ байзае. *Саъдӣ*

**нӯҳ табақ** аз рӯи тасаввуроти пешинагон — нӯҳ осмон, нӯҳ табақаи осмон; **дар табақ доштан** ошкор кардан, ошкор нишон додан.

На танҳо гул зи ранги оразаш ранги шафақ дорад,
Агар хуршед бошад, хуни ҳасрат дар табақ дорад. *Мулҳам*

**ТАБАҚА** *а.* طبقه **1.** қабат; **2.** гурӯҳ, як қисм аз мардум.

Ҳар табақа ба миқдори дониши хеш аз ӯ баҳра бардоранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Аз табақаи шуаро он чӣ ба назар расид, ба тартиб сабт мешавад. *«Оташкада»*

◇ **табақа даровардан** ба муромурӣ гирифтор шудан, мурдан.

Бандуқдор баъзе насоро ва арманиёнро ба қатл оварда ва муроҷаат кард ва дар роҳ аспони эшон табақа даровард ва бисьёре аз он лашкар пиёда монданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАБАҚБАНД** طبقبند қадоқчӣ, қадоқгар, он кӣ косаву табақи шикаста ё кафидаро пайванд мекунад.

Бар дили ҳар шикаста зад ғами ту,
Чун табақбанд аз санеат паш. *Шаҳид*

**ТАБАҚОТ** *а.* طبقات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **табақа 1.**

Ҳар иморати оливу мавзеи шариф, ки аз табақоти мулук ва умарову аркони давлат ва тавонгарони ҳар мамлакат воқеъ шуда, асари он бар ҷароиди рӯзгору сафаҳоти адвори лайлу наҳор мусаббат ва мастур аст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** марҳалаҳо.

Рафт аз табақоти дашт берун
То марҳалае, ки буд Маҷнун. *Ҳилолӣ*

◇ **табақоти манозири муалло** *киноя аз* осмон.

Табақоти манозири муалло ва басити ғабро ... чун гул ба чандин авроқи муаллақ даршукуфта. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ТАБАҲ** *а.* تبه *ниг.* **табоҳ.**

**ТАБАҲКОР** تبه‌کار *ниг.* **табоҳкор.**

**ТАБАҲКОРӢ** تبه‌کاری *ниг.* **табоҳкорӣ.**

**ТАБАҲӢ** تبهی *ниг.* **табоҳӣ.**

**ТАБАҶҶӮҲ** *а.* تبجح **1.** бисьёр шод шудан; **2.** лоф задан.

Гар табаҷҷӯҳ кунам бад-ин, шояд
З-ин сухан ҷонҳо баросояд. *Саноӣ*

**ТАББАТ** *а.* تبت *сиғаи амри арабӣ* бурида бод!, ҳалок шавад!; **таббат ядок** бурида бод дастони ту!

Яке манъ кардаш, ки таббат ядок,
Марав доманолуда бар ҷои пок. *Саъдӣ*

**ТАББОЛ** *а.* طبال таблзан, нақоразан.

Мири таббол бо писар мегуфт,
К-эй писар, табл зан ба истеъҷол. *Саъдӣ*

Таббол рӯзи ҷанг ба заработи мутаоқиб ва нақароти мутаволӣ бинавохт. *Ҷомӣ*

Подшоҳ ... фармуданд, ки табболон ... нақораҳоро ба бухтиёни маст банданд. *«Фатҳнома»*

**ТАББОХ** *а.* طباخ ошпаз, пазанда.

Шайхро муриде буд таббох, ки дар бозор ош пухтӣ. *Ҷомӣ*

Ҳанӯз он ҷо шавад чун корвонгоҳ,
Зи хидмат дасти таббох аст кӯтоҳ. *Нозим*

**ТАБДИЛ** *а.* تبدیل дигаргун кардан; тағьир, тағьир додан.

Лоҷарам ҳар кас, ки тағьир ва табдил кунад, дар лаънату сахати холиқ ва халоиқ бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Табдил ба маҳзи хушдилӣ ёфт,
Андӯҳ касиру роҳаташ кам. *Савдо*

**ТАБЗАДА** تب‌زده касе, ки таб дорад, мубталои таб.

Табзадагонро, ки на ҳалво беҳ аст,
Хӯрдани кашниз зи ҳалво беҳ аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Тасаввуф ҳазьён аст ва табзадагон ба мисоли бавлу қавл бар забон оранд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАБЗИР** *а.* تبذیر 1. пароканда ва парешон кардани чизе; тухмпошӣ, донапошӣ; 2. *маҷ.* харҷи беҳуда, исрофкорӣ, харҷи бемаврид.

Нисбат ба тоифаи дигар чандон исроф ва табзир ба зуҳур меояд, ки аз Қоон ва оли Бармак дахьяки он содир нашуда. *«Равзат-ус-сафо»*

Баъзе табзир дар инфоқ намоянд бинобар он, ки қадри мол надонанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАБИАТ** *а.* طبیعت 1. сиришт, ниҳод; одат, хӯ.

Кунун ба сахтию осонияш бибояд сохт,
Ки дар табиати занбӯр нӯш бошаду неш. *Саъдӣ*
Тамоми умр ба тасбеҳ кардаам бозӣ,
Куҷо табиати тифлонаву куҷо зуннор?! *Урфӣ*

[Амир] чун балоҳат дар табиати фарзанд муставлӣ медид... намехост, ки фарзанди ӯ баъд аз ӯ бар сарири давлат нишинад. *Аҳмади Дониш*

2. мавҷудоти зинда ва ғайри зинда дар олам.

... Илми табиат, ки он илми чизҳост. *Ибни Сино*

**ТАБИАТШИНОС** طبیعت‌شناس 1. донишманди илмҳои табиӣ; 2. *киноя аз* табиби боҳунар, табиби моҳир.

Умеди офият он гаҳ бувад мувофиқи табъ,
Ки набзро ба табиатшинос бинмоӣ. *Саъдӣ*

**ТАБИБ** *а.* طبیب мутахассиси илми тиб, муолиҷакунанда, ҳаким.

Бисьёр табибонанд, ки мегӯянд: Фалон чиз набояд хӯрдан. ... Он гоҳ худ аз он бисьёр хӯранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Дар дафтари табиби хирад боби ишқ нест,
Эй дил, ба дард хӯ куну номи даво мапурс! *Ҳофиз*

**ТАБИИЁТ** *а.* طبیعیات илме, ки аз олами зинда, аз он чӣ ки дар ҷунбишу гардиш аст, баҳс мекунад; табиатшиносӣ.

**ТАБИР||ТАБИРА** تبیر||تبیره нақора, табл, дуҳул.

Пас табира дид наздики дарахт,
Ҳар гаҳе бонге биҷастӣ тунду сахт. *Рӯдакӣ*
Хурӯси ғунуда фурӯ кӯфт бол,
Дуҳулзан бизад бар табира давол. *Низомӣ*

**ТАБИРАЗАН** تبیره‌زن нақоразан, дуҳулнавоз.

Табиразанон пеши пилон ба пой,
Зи ҳар сӯ хурӯшидани карраной. *Фирдавсӣ*
Табиразан бизад табли нахустин,
Шутурбонон ҳамебанданд маҳмил. *Заҳири Форьёбӣ*

**ТАБИХ** *а.* طبیخ 1. табх кардашуда, пухташуда; ҳар таоме ки ба воситаи бирьён кардан ва ҷӯшонидан тайёр карда шудааст; 2. *тиб.* доруи дар об ҷӯшонидашуда, мас. табихи афсантин (явшон), табихи чой ва ғ.

**ТАБИШ** تبش 1. тобиш, фурӯғ, партав.

Сари тирагӣ андарояд ба хоб,
Чу теғи табиш баркашад офтоб. *Фирдавсӣ*

2. гармӣ, гармо.

Ошиқонро дар ин раҳи ҷонсӯз
Табиши роз беҳ, ки тобиши рӯз. *Саноӣ*

**ТАБИӢ** طبیعی 1. мансуб ба табиат; 2. зотӣ, фитрӣ.

Зеро бад-ин ду ҷисми табиӣ тамом шуд,
Гар хоку боду об зи афлок бартаранд. *Кисоӣ*
З-он май, ки дод ранги табиӣ бар арғувон,
Берун фиканд лутфи мизоҷ аз рухаш ба хай. *Ҳофиз*

**ТАБК||ТАБАК** تبک як навъ порчаи шоҳӣ.

**ТАБКПӮШ||ТАБАКПӮШ** تبک‌پوش он кӣ либоси шоҳӣ мепӯшад.

Зи ҷомахонаи ишқи ту атласи гардун,
Ба наъли доғ табакпӯш кардаӣ моро. *Зуҳурӣ*

**ТАБЛ** *а.* طبل нақора, дуҳул.

Пушти маро чун шиками табл бараҳна кард ва чун таббол рӯзи ҷанг ба заработи мутаоқиб ва нақароти мутаволӣ бинавохт. *Ҷомӣ*

Хуршед ба сад шукӯҳ сар зад,
Бо таблу алам зи кӯҳ сар зад. *Ҳилолӣ*

**табли раҳил** (*ё* **реҳлат**) нақораи кӯч-кӯч барои огоҳонидани корвон.

Фармуд, то боргоҳ бияндохтанд ва табли раҳил кӯфта(нд). *«Равзат-ус-сафо»*

Ғофилонро гӯш бар овози табли реҳлат аст,
Ҳар тапидан қосиде бошад дили огоҳро. *Соиб*

◇ **табли аттор** қуттии атр дар дӯкони атрфурӯшон.

Боди шабгир чу бар зулфи сиёҳаш бивазид,
Табли аттор шуд аз бӯй ҳама лашкаргоҳ. *Фаррухӣ*

**табли батн** шиками калон.

Беҳтарин бандҳост нои гулӯ,
Кунадат табли батн шашпаҳлӯ. *Саноӣ*

**табли замин** даруни замин, зери хок.

Он кас, ки замину чарху афлок ниҳод,
Бас доғ, ки дар ин дили ғамнок ниҳод,
Бисьёр лаби чу лаълу зулфайни чу мушк
Дар табли замину ҳуққаи хок ниҳод. *Хайём*

**табли лоҷвард** *киноя аз* осмон; **табли ноқа** дам кардани шикам, ки дар натиҷаи касали обхӯра пайдо мешавад; **табли тиҳӣ** лофи бемаънӣ, ҳавобаландии беасос; **таблаш дарида** шуд сирраш кушода шуд, расво гашт; **табл пинҳон задан** *ниг.* **табл (дар) зери гилем задан.**

Ошиқ андар сурати айвон таҷаллӣ карда буд,
Пай набурд иблис, к-он шаҳ табл пинҳон мезанад. *Мӯҳъӣ*

Табл пинҳон чӣ занӣ, ташти ман аз бом афтод. *Зарбулмасал*

**табл фурӯ кӯфтан** табл задан, табл навохтан.

Фурӯ кӯфтанд аз ду сӯ табли ҷанг,
Гузашт аз Сурайё дарангодаранг. *Шодӣ*

**табл хӯрдан** рамидан, худро ба канор гирифтан.

Табл аз ҳуҷуми санги маломат намехӯрам,
Чун кабки маст ханда ба кӯҳсор кардаам. *Соиб*

**табли амон задан** амон хостан, зинҳор хостан.

Рӯзи майдон чун гузорад ҷуръат по дар миён,
Мезанад хасм аз тапиданҳои дил табли амон. *«Фарҳанги Онандроҷ»*

**табли расво(ӣ) задан** расвоии худро ошкор кардан.

Рамзе аз булъаҷабиҳои назарбозон аст
Табли расво задану шеваи пинҳон дидан. *Соиб*

**табли Ҳайдари Розӣ навохтан** *зоҳиран шуҷоат нишон додану ботинан тарсидан аз чизе* (аз рӯи ривоят, Ҳайдари Розӣ шахсе будааст, ки бо задани табл *шерро тарсонданӣ шуда, худаш ҳам аз он метарсидааст*); **табл зери гилем мондан** беному нишон мондан (дар собиқ дар вақти мурдани подшоҳ таблу нақораи ӯро чаппа карда, *ба болои он гилем андохта ҳамроҳи* тобут мебурдаанд).

Мувофиқони ту бар боми чарх бурда алам,
Мухолифони туро табл монда зери гилем. *Анварӣ*

**табл (дар) зери гилем задан** (ё **кӯфтан**) кори маълум ва ошкорро пинҳон доштан.

То ба кай дар кори ӯ табле занам зери гилем,
Айюҳалъушшоқ аз он номеҳрубон бас шуд маро.
*Ибни Ямин*

Гурӯҳе аз бим хушк мешуданд ва табле буд, ки дар зери гилем мезаданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**рафтани бонги табл** паҳн шудани овоза.

Лофкеше, косалесе таблхор,
Бонги таблаш рафта атрофи диёр. *Румӣ*

**ТАБЛА** *а.* طبله сандуқча, қуттие, ки дар дӯконҳои атторӣ ба даруни он атриёт нигоҳ медоранд.

Доно чу таблаи аттор аст хомӯшу ҳунарнамой
ва нодон чу табли ғозӣ баландовозу миёнтиҳӣ. *Саъдӣ*

Таблаи атри гулу дурҷи абирафшонаш
Файзи як шамма зи бӯи хуши аттори ман аст. *Ҳофиз*

**ТАБЛАҚ** طبلک табли хурд.

Солҳо ин марг таблак мезанад,
Гӯши ту бегоҳ ҷунбиш мекунад. *Румӣ*

**таблаки таълимгоҳ** мавриди танбеҳу ҷазо гардидан.

Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ. *Ҷомӣ*

**ТАБЛАРЗА** تب‌لرزه **1.** *ларзиш, тапиш;* вараҷа.

Чунон зад ба тундӣ бар ӯ гурзро,
Ки табларза афтод Албурзро. *Низомӣ*

Ба гармӣ бар он кавкаба бонг зад,
К-аз он бонг табларза бар монг зад. *Унсурӣ*

**2.** *маҷ.* беқарорӣ, беоромӣ.

**ТАБЛЗАН** طبل‌زن касе, ки табл мезанад, нақорачӣ.

Зиғбофонро бо вашшибофон канинҳанд,
Таблзанро нанишонанд бари руднавоз.
*Абулаббоси Марвазӣ*

Ман латмахӯри даволи афсӯс,
Ту таблзани сарои номус. *Шоҳин*

**ТАБЛИҒ** *а.* تبلیغ расонидан, расонидани хабар.

Ман ба таблиғи рисолат омадам,
То раҳонам ман шуморо аз надам. *Румӣ*

... Баъд аз таблиғи аҳком бад-он илтифот нанамуда. *Аҳмади Дониш*

**ТАБЛХОР** طبل‌خوار пурхӯр, шикампараст; *маҷ.* муфтхӯр.

Лофкеше, косалесе таблхор,
Бонги таблаш рафта атрофи диёр. *Румӣ*

**ТАБОДУР** *а.* تبادر шитоб; шитобкунӣ.

Ва ба подшоҳон низ зиёда аз қадри зарурӣ тамаллуқ ва табодур наёваранд. *Аҳмади Дониш*

**ТАБОЕЪ** *а.* طبایع *ҷ.* табиат.

Табоеъ зи ту ёфта эътидол,
Ба хубон аз он дода ҳусну ҷамол. (l) *Шодӣ*

◇ **табоеи арбаъ** (ё **арбаа**) чор унсур: об, оташ, бод, хок, ки гӯё олам аз он таркиб ёфтааст.

Мекунад дар табоеи арбаъ
Зулумоти салосаро анвор. *Хоқонӣ*

**ТАБОНЧА** تبانچه||طبانچه *ниг.* **тап(п)онча.**

**ТАБОР I** تبار хешон, хешовандон, наздикон; хонадон.

Саратро зи тан дур монам на дер,
Чунон к-аз таборат фаровон далер. *Фирдавсӣ*

**ТАБОР II** *а.* طبار халок, нобудшавӣ, мурдан.

**ТАБОРАК** *а.* تبارک **1.** *д.* яке аз лақабҳои худо.

Охир ӯро худованди таборак ва таоло дилфиреб, боқомат, ҷомазеб дод. *Яҳёи Себак*

**2.** *д.* номи яке аз сураҳои Қуръон.

Он дар сари гӯрҳо таборак хондӣ,
В-ин бар дари хонаҳо табурок задӣ. *Рӯдакӣ*

**ТАБОРИЗА** *а.* تبارزه аҳли шаҳри Табрез, сокинони Табрез.

Вақте ки шоҳ Аббос таборизаро кӯчонида ба Исфаҳон овард, ӯ низ аз Язд ба Исфаҳон омад. *«Оташкада»*

**ТАБОУД** *а.* تباعد дуршавӣ аз ҳамдигар, дурӣ; фироқ.

... Рафъи зулмоти фироқ ва табоуд... муҳайё гардонад. *«Равзат-ус-сафо»*

Табоуди эшон аз ҳамдигар бинобар табоюни мизоҷӣ ... гӯянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАБОШИР** طباشیر||تباشیر моддаи сафеди ба кабудӣ монанд, ки аз мағзи як навъ наи ҳиндӣ — хайзарон мегиранд ва хосияти давоӣ дорад.

Ҳеҷ дили гармро шарбати гардун насохт,
З-он ки табошири ӯст бештаре устухон. *Хоқонӣ*

То табошир устухон дорам,
Дар табат назри имтиҳон дорам. *Бедил*

◇ **табошири субҳ** сафедии аввали субҳ, саҳар.

Ва табошири субҳи ҷамолаш аз уфуқи тутуқ сар барзад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАБОЮН** *а.* تباین фарқ, тафовут; ихтилоф, муқобилӣ.

Зол бинобар табоюни кешу миллат ба манзили Меҳроб нарафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАБОҲ||ТАБАҲ** تباه||تبه хароб, вайрон, фосид, вайроншуда.

Оқибат мағзи сар табоҳ ва сиёҳ мешавад ва ӯро мекушад. *«Чор дарвеш»*

Лек аз он меҳрурад ба ҳирсу шараҳ,
Гуфти ӯро дурӯғ дону табаҳ. *Ҷомӣ*

Ҳам ҳоли маро табоҳ кардӣ,
Ҳам рӯзи маро сиёҳ кардӣ. *Ҳилолӣ*

**табаҳ шудан** зоеъ шудан, нобуд шудан.

Басе номдорон, ки бар дасти ман
Табаҳ шуд ба ҷанг андар он анҷуман. *Фирдавсӣ*

Мизоҷи даҳр табаҳ шуд дар ин бало, оре,
Куҷост фикри ҳаки мову рои барҳамане?! *Ҳофиз*

**ТАБОҲКОР||ТАБАҲКОР** تباه‌کار||تبه‌کار бадкор, вайронкор, фосид, харобкунанда.

Эй малик, душмани табоҳкори ту дар ин ҷоҳ аст. *«Нигори дониш»*

**ТАБОҲКОРӢ||ТАБАҲКОРӢ** تباه کاری||تبه کاری бадкорӣ, вайронкорӣ, бадкирдорӣ, фосидӣ.

Ба номардон набошад ҳиҷлат аз айби табаҳкорӣ,
Зани ғар бештар ғавғо кунад ҳангоми тақсираш.
*Ҳоҷӣ*

**ТАБОҲӢ||ТАБАҲӢ** تباهی||تبهی харобӣ, вайронӣ.

Сиёвухшро кард бояд дуруст,
Ки ин бад бикарду табоҳӣ биҷуст. *Фирдавсӣ*

В-он, ки дасташ расид зӣ хартум,
Гуфт: Гаштаст мар-маро маълум,
Рост чун новдон, миёна тиҳист,
Саҳми он асту мояи табаҳист. *Саноӣ*

Дар он ҳолат яке аз ситамдидагон бар ӯ бигузашт ва бар табоҳии ҳолаш назар кард. *Саъдӣ*

**ТАБРИД** *а.* تبرید хунуккунӣ, сардкунӣ.

*Обу оташ дар табхи ғизо ва тасхину табриди бадан ... сабаби тарвеҳи рӯҳ аст. «Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАБРИК** *а.* تبریک шодбош, муборакбод.

**ТАБТОБ** *а.* طبطاب чӯби кафчадори чавгонбозӣ.

Ба бонги нахустин аз ин хоби хуш
Биҷастем чун гӯ зи табтобҳо. *Манучеҳрӣ*

Зи ҳайбати ту дили душманонат андар бар
Чунон тапад, ки тапад гӯи гирд бар табтоб. *Фаррухӣ*

**ТАБУК** تبوک **1.** табақи чӯбин, корсон.

Ман фаромӯш накардастаму пахоҳам кард
Он табуки ҷаву он товаи ушнони туро. *Мунҷик*

**2.** номи маҳалле дар наздикии Макка, ки ҷанге байни мусулмонон ва бутпарастон дар он рӯй дода буд ва бо номи ғазваи Табук машҳур гаштааст.

Дар он ҳин ... мардум ба таҳияи асбоби ғазваи Табук буданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ТАБУРОК** تبوراک табли майда, ки дар киштзорҳо барои рамондани паррандагон мезананд; доира.

Ёд накнӣ чун ҳаме аз рӯзгори пештар,
Ту табуроке ба дасту ман яке барбат ба чанг.
*Ҳакими Ғамнок*

Он дар сари гӯрҳо таборак хондӣ,
В-ин бар дари хонаҳо табурок задӣ. *Рӯдакӣ*

**ТАБХ** *а.* طبخ **1.** пухтан, пазиш.

Баъзе аслиҳа аз худ ҷудо карда ба муҳиммоти табх ва ғайри золик қиём намуданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Шукурбек пурсид, ки аз асбоби табх чӣ дорӣ?
*Аҳмади Дониш*

**2.** чизи пухташуда, чизи пухта.

Парокандае гуфташ: Эй хоксор,
Бирав, табхе аз хони яғмо биёр. *Саъдӣ*

**ТАБХГАР** طبخ گر ошпаз, таббох.

**ТАБХИР** *а.* تبخیر бухор кардан; буғ додан, сӯзонида дуд кардан.

Инораи қанодилу табхири бухур ... барои ӯ муфаввaз сохт. «*Равзат-ус-сафо*»

Ба ҳар вараqе, ки хоҳад, китобат кунад ва ба дасти касе бидиҳад ва ... дар зери доман табхир кунад. «*Илми симиё*»

**ТАБХОЛ||ТАБХОЛА** تبخال||تبخاله доначаҳое, ки ба сабаби баландии ҳарорати таб дар гирди лаб пайдо мешаванд ва аломати рафтани таб аст.

Тавон зи соғари табхола оби кавсар хӯрд,
Бисоз бо ҷигари ташна чун сароб ин ҷо. *Соиб*

Зоҳид, аз баҳри худо сӯзи даруни мо мапурс,
Бар лаб аз сӯзи дили ман нолае табхол дошт. *Махфӣ*

**ТАБХОН** طبخان пазанда, ошпаз.

... Ҳарчанд дар осиёи гардун
Маҳ ҳаммол асту меҳр табхон. *Хоқонӣ*

**ТАБХОНА** تبخانه *киноя аз* тани ошиқ ё бемор.

Дили Ҷомӣ, ки шуд табхона аз меҳри буте чун ту,
На дар вай фикри масҷид, на ҳавои хонақаҳ бодо.
*Ҷомӣ*

**ТАБШИР** *а.* تبشیر мужда, башорат, хушхабар; мужда додан, хушхабар гуфтан.

Дар расоилу кутуб табшир ба зуҳури ин давлати олӣ ... фармуданд. «*Ахлоқи Ҷалолӣ*»

**ТАБЪ** I *а.* طبع **1.** сиришт, хӯ, табиат; мизоҷ.

Табъи дилҷӯ хуштар аз ганҷи зару кони гуҳар,
Хӯи некӯ беҳтар аз шоҳиву мулки бекарон.
*Носири Хисрав*

[Амир Ҳайдар] азбаски дар табъаш фиску фасод муставлӣ буда, дар муддати андак ҳам хеле доди айшу комрониро дода ... *Аҳмади Дониш*

**табъи гуҳарбор** хулқу сирати нек ва покиза; истеъдоди олӣ.

Ҳакиме, ки чун лаб ба ҳикмат кушод,
Зи табъи гуҳарбораш ин нукта зод ... *Ҷомӣ*

**табъи латиф** табиати нозук ва зариф.

Ҳаҷҷом марди зариф буд ва табъи латиф дошт, покӣ (поку) меронд ва ин қитъа мехонд. *Ҷомӣ*

**табъи печ-печ** хӯи носозгор, хӯи мухолиф, сиришти каҷ, хислати ноҳамвор.

Рав, ки сӯи ростӣ пасеч надорӣ,
Моя ба ҷуз табъи печ-печ надорӣ. *Хоқонӣ*

**табъ кушодан** хушҳол шудан, хурсанд шудан; **2.** завқ, майл, рағбат.

Дар обу оташ ҷону равон диҳанд ба табъ,
Бале, кунанд ҳама ифтихор з-оташу об.
*Масъуди Саъд*

Гоҳ медид табъи ман лоиқ
Ҳоли Азрову ҳолати Вомиқ. *Ҳилолӣ*

**3.** истеъдод (махсусан дар шеъргӯӣ).

Агар бахт якбора ёрӣ кунад,
Бар ин табъи ман комкорӣ кунад. *Фирдавсӣ*

Табъи гӯёи ман он тӯтии шаккаршикан аст,
Ки зи хунобаи дил лаъл бувад минқораш. *Ҷомӣ*

**табъи воло** истеъдоди баланд, табъи расо (бештар нисбат ба суханварон истеъмол мешавад).

Сухан чокари табъи волои ӯ,
Сафо музмари қалби донои ӯ. *Садри Зиё*

**табъи мавзун** табъи равон дар гуфтани шеър.

Ҳилолӣ, аз даҳану қоматаш ҳикоят кун,
Ки ин аломати идроку табъи мавзун аст. *Ҳилолӣ*

**табъи равон** истеъдоди баланди шоирӣ.

Онро, ки хондӣ устод, гар бингарӣ ба таҳқиқ,
Санъатгарест, аммо табъи равон надорад. *Ҳофиз*

Шоҳин, ки чу ту табъи равон нест касеро,
Гӯй зи қади сарви ту омӯхт равонӣ. *Шоҳин*

**табъи рангин** табъи расо, фасеҳ ва саршор.

Маро аз табъи рангин он чӣ зояд,
Садои истикоки он камол аст. *Анварӣ*

**табъи салим** истеъдоди баланд, истеъдоде, ки дуруст инкишоф ёфтааст.

Ҷомӣ аз хонақаҳ ба майкада рафт,
Ин бувад муқтазои табъи салим. *Ҷомӣ*

Рамзошнои маънӣ ҳар хирасар набошад,
Табъи салим фазл аст, ирси падар набошад. *Бедил*

**табъи хуш** истеъдоди нек; истеъдоди хуби шеъргӯӣ.

Имора... низ аз мутақаддимон аст ва дар айёми давлати Сомониён будааст ва табъе хушу шеъре дилкаш дошта. *Ҷомӣ*

**табъи ҳунарсанҷ** қувваи санҷиш ва таҳлилу ташхиси ҳунар ва санъат, лаёқати фарқ кардани хубию бадӣ.

Сикандар, ки табъи ҳунарсанҷ дошт,
Ба имкон дарун аз ҳунар ганҷ дошт. *Ҷомӣ*

4. яке аз чор унсуре, ки ба ақидаи қадимиён гӯё олам аз он таркиб ёфта будааст: хок, об, оташ ва бод (ҳаво).

Чандон бақот бод зи таъсири нӯҳ сипеҳр,
К-андар замона табъ чаҳору ҷиҳат шаш аст. *Анварӣ*

Ба чор табъи мухолиф нахуст гӯ се талоқ,
Арӯси офият он гаҳ талаб ба қайди никоҳ. *Бедил*

5. яке аз чор унсур дар тибби Шарқ: хун, балғам, сафро, савдо.

*Чор табъи мухолифи саркаш*
Чанд рӯзе шаванд бо ҳам х(в)аш,
Гар яке з-ин чаҳор шуд ғолиб,
Ҷони ширин барояд аз қолиб. *Саъдӣ*

◇ **табъи карим** саховат, каримӣ.

Абулҳасани Рӯдакӣ... филҷумла табъи карим ва зеҳни мустақим дошта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**табъи мухолиф** фикру раъи зид.

Маликро панди вазири носеҳ мувофиқи табъи мухолиф наёмад ва рӯй аз суханаш дарҳам кашид ва ба зиндон фиристод. *Саъдӣ*

**ТАБЪ** II *а.* طبع мӯҳр кардан, нақш кардан; чоп кардан.

**ТАБЪАН** *а.* طبعا табиатан, зотан.

Чор унсур, панҷ ҳиссу шаш ҷиҳоту ҳафт чарх
Бандагии даргаҳаш табъан ва тавъан кардаанд.
*Убайди Зоконӣ*

**ТАБЬЁЗА** تب یازه табларза, вараҷа, таби сафроӣ.

Чунон душман аз бими теғи ту ларзад,
Ту гӯӣ гирифтаст табьёза ӯро. *Ғазоирӣ*

**ТАБЬИН** *а.* تبیین баён кардан; ошкор сохтан чизеро ба касе.

Баъд аз баёни аҳволи хавоқини Деҳлӣ партави андеша бар табьини вақоеи салотини Дакан... мунъатиф мегардонам. *«Таърихи Фаришта»*

***ТАБҚАРӢ*** طبقری табақи майда.

Яке найшакар дошт бар табқарӣ,
Чапу рост гардид бар муштарӣ. *Саъдӣ*

**ТАБҚИЯ** *а.* تبقیه муҳофизат, нигаҳдорӣ, амонатдорӣ.

*Ва дар ӯ қуввати бақои шахс ба замони дароз ва табқияи навъ набувад.* *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАБҶИЛ** *а.* تبجیل иззат кардан, бузург доштан, мӯҳтарам шумурдан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.

Он шахс маро таъзиму табҷил намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ва дар арзи роҳ ба ҳама билоди Ҳинд ҳукком ва роҳдорон табҷилу таъзими маро ба ҷо оварда. *Аҳмади Дониш*

**ТАВАДДУД** *а.* تودد муҳаббат доштан, меҳрубонӣ кардан изҳори муҳаббат ва дӯстии зиёд.

Ба таваддуд... маро сайди худ гардонидӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

[Малики Ғӯр] ба малики Ҳирот навишт ва Анвариро талаб кард ва нисбат ба вай изҳори таваддуд ва талаттуф намуд. *Ҷомӣ*

**ТАВАЗЗӮЪ** *а.* توزع парешонӣ, парокандагӣ; **таваззӯи хотир** парешонхотирӣ; ташвиш; ғусса.

...Сабаби тағьири замир ва мӯҷиби таваззӯи хотири подшоҳ гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВАККУЛ||ТАВАККАЛ** *а.* توکل умед бастан, эътимод кардан (хусусан ба худо).

Сарфи бекорӣ магардон рӯзгори хешро,
Пардаи рӯи таваккул соз кори хешро. *Соиб*

Дигар рӯз шоҳзодаро гуфтанд: Агар таваккули туро самароте хоҳад буд, имрӯз тимори харҷи мо бояд дошт. *«Калила ва Димна»*

**ТАВАККУЛФУРӮШ** توکل‌فروش касе, ки ба чизе беҳуда умед мебандад.

Эй таваккулфурӯши бекорӣ,
Рафта умрат ба дӯши бегорӣ. *Бедил*

**ТАВАЛЛО||ТАВАЛЛӢ** *а.* تولا||تولی 1. дӯстиҷӯӣ, дӯстӣ доштан; дӯстӣ, дӯстдорӣ.

Таваллои мардони ин покбум
Барангехтам хотир аз Шому Рум. *Саъдӣ*

2. илтимос, илтиҷо.

Рӯҳи худро яке бо ман намояд,
Ҳамин дорам аз он дилбар таваллӣ. *Ибни Ямин*
На аз аббосиён хоҳам тазаллум,
На бар салҷуқиён дорам таваллӣ. *Хоқонӣ*

3. ҳукуматдорӣ, ҳукмронӣ, волигӣ.

**ТАВАЛЛУД** *а.* تولد 1. зоидашавӣ, зоида шудан, вилодат.

Таърихи таваллудаш чӣ пурсӣ,
Оройиши рӯзгори мо зод. *Урфӣ*

Умри шарифаш панҷоҳу ду сол буда, таваллуди ӯ [амир Маъсум] дар санаи 1163 воқеъ шуда.
*Аҳмади Дониш*

2. *маҷ.* ба вуҷуд омадан, падид омадани чизе аз чизе.

То битавонӣ,... бар он дор, ки хуни Ҳасанак рехта наёяд, зиштномӣ таваллуд гардад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ТАВАЛЛӢ** *а.* تولی *ниг.* **таваллo.**

**ТАВАНГАР** تونگر *ниг.* **тавонгар.**

Боре ин тавангар гуфт дарвешро, ки чаро хидмат накунӣ, то аз машаққати кор кардан бираҳӣ?
*Саъдӣ*

**ТАВАНГАРДИЛ** تونگردل *ниг.* **тавонгардил.**

**ТАВАССУЛ** I *a.* توسل восита шудан; наздикӣ ба чизе, наздикшавӣ.

Ба тавассули шайтон гуноҳе кардам. *Авфӣ*

Акобир ва асоғири Хуросон ва Ғазнин ва Ғӯр рӯи тавассул ба ӯ оварданд. *«Таърихи Фаришта»*

**тавассул ҷустан** кӯшиш кардан барои наздикӣ.

Ба хидмати Тош тавассул ҷуста буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВАССУЛ** II *a.* توصل кӯшиш кардан барои расидан ба чизе ё ба касе; расидан ба чизе.

Роҳи тавассул касро набошад
Бе ҳодии шаб дар маскани субҳ. *Туғрал*

**ТАВАССУТ** *a.* توسط восита шудан, ба миён даромадан; миёнаравӣ, миёнҷигарӣ.

Сабаби хасфи Моҳ он аст, ки Замин ҳоил мешавад ба ҳасаби тавассут миёнаи Офтобу Моҳ. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

Гоҳе он бе тавассути гуфтор
Ояд андар маротибу атвор. *Ҷомӣ*

◇ **ба (ё бо) тавассути...** ба воситаи ..., бо ёрии ...

Маҳбусон ҳам аз болои арки Бухоро ба тавассути ҷуҳудон ё дигаре эълонномa навиштанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАВАССӮЪ** *a.* توسع фарохӣ, паҳноӣ, кушодагӣ.

Бузургворо, донӣ, ки дар саноати шеър
Маро ба лафзи маонӣ тавассӯъ асту маҷол? *Муиззӣ*

**ТАВАТТУН** *a.* توطن ватан ихтиёр кардан, маскан кардан, ҷой гирифтан; истиқомат.

Баъзе аз он ҷамоат ба азми таваттун ба атрофи диёри араб ... берун омадан гирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар шаҳре, ки панҷ чиз мавҷуд набувад, марди оқил дар он ихтиёри таваттун накунад. *Аҳмади Дониш*

**ТАВАФФУР** *a.* توفر фаровонӣ.

Ба ашғоли муносиб мавсим гардонда шавад, то хазонаро таваффур бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВАҒҒУЛ** *a.* توغل машғул шудан, чуқур рафтан дар коре.

Ҷамеи ақрабо ва мутааллиқон ... дар куфр таваққул доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВАҚҚУФ** *a.* توقف ист, истодан; маъталшавӣ, таъхир.

Соате таваққуф кардам, аз он ҷо одаме берун омад. *Авфӣ*

Агар бар ҳоҷати ту воқиф гардад, ҳамоно дар қазои он таваққуф раво надорад. *Саъдӣ*

**ТАВАҚҚӢ** *a.* توقى нигаҳдорӣ; ҳифз, муҳофизат; нигаҳдорӣ кардан, ҳифз кардан.

[Шатраба] гуфт: ... Агар касе ҳамаи умр ... аз моли ҳалол садақа диҳад, чандон савоб наёбад, ки як соат аз рӯз барои ҳифзи мол ва таваққии нафс дар ҷиҳод гузорад. *«Калила ва Димна»*

**ТАВАҚҚӮЪ** *a.* توقع **1.** чашмдошт, умед; орзу.

Аз хидмати вай таваққӯъ дорем, ки бар қоида тарбият фармояд. *Авфӣ*

Камол, чун суханат беҳ зи Хисраву Ҳасан аст,
Дигар мадор аз ину аз он таваққӯи таҳсин. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** хоҳиш, илтимос; пурсиши садақа.

Гар гадо пешрави лашкари ислом бувад,
Кофир аз бими таваққӯъ биравад то дари Чин. *Саъдӣ*

**ТАВАҲҲУМ** *a.* توهم **1.** ба ваҳм афтодан; ваҳм, тарс.

Халаф ибни Аҳмадро таваҳҳум он шуд, ки устод Ҳурмуз ба вилояти ӯ таарруз расонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** гумон; тасаввур, хаёл.

Аз ҳасудон касе ... ба таваҳҳуми он ки касеро озоре расад, ба қатли нафси худ розӣ шуда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва агар чунон бувад, ки бар як чиз афтода бувад, таваҳҳум тавонӣ кардан, ки ӯро чизҳои бисёр афканӣ. *Ибни Сино*

**ТАВАҲҲУШ** *a.* توحش **1.** рамидан аз одамон, ваҳшӣ шудан; **2.** тарсидан, ваҳшат доштан.

Аз асбоби таваҳҳуши Султон Маҳмуд яке дигар он буд ... *«Равзат-ус-сафо»*

Оҳуи Чинро кашад пои таваҳҳуш бад-он
Силсилаи турраи ғолияафшони ӯ. *Шоҳин*

**3.** ҷои дур аз мардум, макони узлат.

Ба маскани таваҳҳуш хиромид. *Авфӣ*

**ТАВАҶҶӮЪ** *a.* توجع дилсӯзӣ ва ҳамдардӣ изҳор кардан, афсӯс хӯрдан; изҳори ҳасрат ва надомат кардан.

Ҳорун пӯшида касон гумошта буд, ки ҳар кас зери дори Ҷаъфар гаштӣ ва танаддуме ва таваҷҷӯе намудӣ, бигирифтандӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

[Шер] бо худ гуфт: ... Ман боре худро мусибатзада кардам ва таваҷҷӯъ ва таҳассур суд нахоҳад дошт. *«Калила ва Димна»*

**ТАВАҶҶӮҲ** *a.* توجه диққат додан, ба чизе рӯй овардан; майл кардан; лутф, меҳрубонӣ; диққат.

Дили бедор мебояд дар ин водӣ, таваҷҷӯҳ кун,
Ки ман бо пои хоболуд кардам қатъи манзилҳо. *Соиб*

Видоаш карда мерафтам ба хона,
Таваҷҷӯҳ зад қадам бар остона. *Сайидо*

**ТАВБА** *a.* توبه *д.* аз гуноҳ бозгаштан; пушаймонӣ аз гуноҳ.

Тавбаи қиморбоз дар бепулист. *Зарбулмасал*

**тавбаву салоҳ** даст кашидан аз гуноҳ, некӯкорӣ, порсоӣ (дар ислом).

Даст аз ин тавбаву салоҳ бидор,
К-андар ин роҳ кофирӣ он аст. *Анварӣ*

Ҷомӣ, ба базми аҳли сафо меравӣ, нахуст
Дил пок кун зи васвасаи тавбаву салоҳ. *Ҷомӣ*

**тавба додан** тавба кунондан, аз гуноҳ пушаймон кунондан.

Дар сар ҳаваси бутони чун ҳурам бод,
Дар даст ҳамора оби ангурам бод.
Гӯянд ба ман, ки эзидат тавба диҳад.
Гар ӯ диҳад, ман накунам, дурам бод! *Хайём*

**тавба кардан (ё намудан)** пушаймон шудан, афсӯс хӯрдан.

Таъна мазан, эй зоҳид, агар тавба шикастам,
Сад тавба кунад ошиқу буньёд набошад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**тавба шикастан** ба тавба риоя накардан.

Бо дасти ту тавбаҳо шикастем,
Бар ёди ту ҷомаҳо даридем. *Анварӣ*

**аз тавба баромадан** тавба шикастан, пас аз тавба боз гуноҳ кардан; **аз тавба тавба кардан** тавбаро ба гардан нагирифтан.

Замони мастӣ аст акнун, зи тавба тавба кун, Хисрав,
Ки кор имрӯз соқию маи чун арғувон дорад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **тавбаи Насӯҳ** (*инчунин* **тавбатуннасӯҳ**) *киноя аз* тавбаи қатъӣ ва ҳақиқӣ, тавбаи нашикастанӣ, тавбаи самимӣ (ишора ба тавбаи Насӯҳи даллок дар ҳаммоми занона, ки барои халосӣ аз марг тавбаи қатъӣ карда будааст).

Банду ғул тавбаи Насӯҳ бувад,
Боғ дидан ғизои рӯҳ бувад. *Саноӣ*

...Ё туро бо чунин карам кардан
Марг ё тавбаи Насӯҳ диҳад. *«Оташкада»*

**ТАВБАҚОР** توبه‌کار тавбакунанда; **тавбакор шудан** тавба кардан, баргаштан, пушаймон шудан.

Ман ҳамон соат, ки аз май хостам шуд тавбакор,
Гуфтам: Ин шох ар диҳад боре, пушаймонӣ бувад.
*Ҳофиз*

Аз он сеҳр бастам забон чанд бор,
В-аз он нодирафсун шудам тавбакор. *Ҷомӣ*

**ТАВБАСӮЗ** توبه‌سوز нобудкунандаи тавба, он чӣ тавбаро мешиканад; ◇ **оташи тавбасӯз** *киноя аз* май, шароб.

Биё, соқӣ, он оташи тавбасӯз
Ба оташгаҳи мағзи ман барфурӯз. *Низомӣ*

**ТАВБАТУННАСӮҲ** *а.* توبة‌النصوح *ниг.* **тавба** (**тавбаи Насӯҳ**).

Ёдгор Муҳаммад ... гуфт: Ё шайх, аз ҷамеи манҳиёт гузаштам ва тавбатуннасӯҳ кардам.
*«Таърихи Фаришта»*

**ТАВБАФАРМОЙ** توبه‌فرمای он кӣ тавба мефармояд, он кӣ ба тавба даъват мекунад.

Мушкиле дорам, зи донишманди маҷлис бозпурс:
Тавбафармоён чаро худ тавба камтар мекунанд.
*Ҳофиз*

**ТАВБАШИКАН** توبه‌شکن шиканандаи тавба, он кӣ ё он чӣ боиси шикастани тавбаи касе мегардад.

Омад ин навбаҳори тавбашикан,
Парниён гашт боғу барзану кӯй. *Рӯдакӣ*

Тавба зи май кардаму омад баҳор,
Соқии тавбашиканам орзуст. *Ҷомӣ*

**ТАВБЕХ** *а.* توبیخ маломат, сарзаниш, танбеҳ.

Навомӯзро мадҳу таҳсину зеҳ
Зи тавбеху таҳдиди устод беҳ! *Саъдӣ*

Он чи аз тақсирот аз ӯ содир шуда буд, бармешумурд ва тавбех мекард. *Авфӣ*

**ТАВВОБ** *а.* تواب бахшандаи гуноҳ, пазирандаи тавба, қабулкунандаи тавба (сифати худо).

Бозат он тавvоби лутф озод кард,
Тавба пазруфту дарунат шод кард. *Румӣ*

Тавбаи Ибни Ямин мақбул шуд, эй дӯстон,
Гирьяи зори саҳар чун бар дари тавvоб бурд.
*Ибни Ямин*

**ТАВВОФ** *а.* طواف тавофкунанда; бисьёр гарданда, гардишкунанда дар гирди чизе; зиёраткунанда.

Ӯ гумон дорад, ки тавvофи ҳаррофам. *Савдо*

**ТАВДЕЪ** *а.* تودیع *видоъ кардан;* видоъ.

Эй кафи дасту соиду бозу,
Ҳама тавдеи якдигар бикунед. *Саъдӣ*

**ТАВЗЕЪ** *а.* توزیع тақсим, ҷудо кардан ба қисматҳо.

Аз паи тавзеъ гирди шаҳр гашт,
В-аз тамаъ мегуфт ҳар ҷо саргузашт. *Румӣ*

**ТАВЗЕҲ** *а.* توضیح эзоҳ додан, равшан кардан; маънидод кардан, шарҳ додан.

Муфассирон талвеҳу тавзеҳ кушодандӣ.
*«Хористон»*

Дар ... тавзеҳи қавоид ҳеҷ дақиқа фурӯ нагузорам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАВИЛ** I تویل касе, ки болои пешониаш мӯ надошта бошад; тоссар.

Пушт кӯжу сар тавилу рӯй бар кирдори нил,
Соқ чун сӯҳону дандон бар мисоли устура. *Ғаввос*

**ТАВИЛ** II *а.* طویل **1.** дароз; баланд.

Ба як гардан аз ҳамаи мардумони тавил дарозтар будӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чаман зи сабза хате бар рухи ҷамил кашид,
Ба боғ сарви равон қомати тавил кашид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *адш.* яке аз баҳрҳои арӯз.

... Ки то ба таҳния дар пои базм афшонам
Тавилҳои дур аз баҳри хотири ваққод.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ТАВИЛА** *а.* طویله **1.** ресмони дарозе, ки бо он пои чанд аспро ба ҳам мебанданд; **2.** саисхона, оғил, аспхона.

Аспи тозӣ агар заиф бувад,
Ҳамчунон аз тавилае ҳар беҳ. *Саъдӣ*

**тавила задан** оғил сохтан, аспхона бино кардан.

Тавила заданд, охур ангехтанд,
Ба сабзахӯрон-бар алаф рехтанд. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* гала; гурӯҳ.

Он яке аз қабилаи арзол
В-ин дигар аз тавилаи авбош. *Ҷомӣ*

◇ **тавила бастан** иҳота кардан, дар бар гирифтан.

Дар сояи хорбун нишаста,
Ваҳшаш зи ду сӯ тавила баста. *Шоҳин*

**ТАВИЛУЗЗАЙЛ** *а.* طویل‌الذیل дароздоман, он кӣ домани либосаш дароз бошад.

Сурати бахти ман тавилуззайл,
Дар вафо чун қасири моқасар аст. *Хоқонӣ*

Ӯ гуфт: Он чи Пандвон гуфтаанд, хуб аст, лекин ҳамоилҳои тавилуззайл дар гардан афкан.
*«Таърихи Фаришта»*

**ТАВИЯТ** *а.* طویت фикр, андеша; ният, қасди ниҳонӣ.

Аз сафои тавияти хеш эълом намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Лоҷарам ба сидқи ҳиммат ва хулуси тавият дар имзои он ният ва истиқсои он амният шурӯъ афтод. *Ҷомӣ*

**ТАВКИД** *а.* توكيد таъкид, маҳкам ва устувор кардан.

Пайваста бо эшон дар тавкиди буньёди муҳаббат саъи бисьёр кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВКИЛ** *а.* توكيل вакил кардан, касеро ба коре гумошта кардан, таъин намудан.

[Обоқохон] лашкари ӯро бар сада ва даҳа қисмат кард ва панҷоҳ нафар муғулро ба расми тавкил бар вай гумошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Сабр кун, тавкили дуньё кун бад-ӯ,
Хайру шарратро беҳ аз ту донад ӯ. *Румӣ*

Дар муддати тавкили ӯ рифқ ва мулотафат кардандӣ. *Саъдӣ*

**ТАВЛИД** *а.* توليد таваллуд ёфтан; зоидашавӣ, бавуҷудоӣ.

Дар ин таърису тавлид ... шаҳри Мисрро оин бастанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВЛИДАН** توليدن бо овози баланд касеро ҷеғ задан.

Сахт метавлӣ зи тарбеоти он,
В-аз уболи кинаву офоти он. *Румӣ*

**ТАВЛИЯТ** *а.* توليت кореро ба зиммаи касе гузоштан, волӣ гардонидан; зиммадорӣ, волигӣ.

Аз тавлияти вилояти умр маъзул гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВОБЕЪ** *а.* توابع *ҷамъ* 1. *ҷ.* тобеъ I; 2. каламрав.

Уммол ва роҳдорон аз тавобеи Бухоро ва Самарқанд хар ҷо қунуш фармуда, обу таом тайёр менамуданд. *Аҳмади Дониш*

3. *маҷ.* натиҷаҳо, оқибатҳо.

Ҳар куҷо сахтидидаи талхикашидаеро бинӣ, худро ба шараҳ дар корҳои махуф андозад ва аз тавобеи он напарҳезад. *Саъдӣ*

◇ **бо (ё маа) тавобеъ ва лавоҳиқ** бо иловаҳо ва муталлиқот.

Чиқирбек бо бародар гуфт, ки салоҳ дар он аст, ки ту бо тавобеъ ва лавоҳиқ ба биёбонҳо равӣ ва маро рухсат фармоӣ, ки ба ғазои Рум равам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВОЗӢ** *а.* توازى рӯбарӯшавӣ, бо ҳам баробар шудан.

Баъд аз талоқии лашкарайн ва тавозии саффайн тир сафири аҷал гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВОЗӮЪ** *а.* تواضع хоксорӣ кардан, фурӯтанӣ намудан; хоксорӣ, фурӯтанӣ, шикастанафсӣ.

Саг паи луқма чу дум ҷунбонад,
Оқил онро на тавозӯъ хонад. *Ҷомӣ*

Ин талқини мард аз пешгоҳи сидқ ва таъзим ва тавозӯи модар аст. *Аҳмади Дониш*

**ТАВОЗӮЪПЕША** تواضع پيشه хоксор, фурӯтан.

Мулоимхӯ, батамкин, гарчи кӯҳ аст,
Тавозӯъпеша в-ар гардуншукӯҳ аст. *Ҳозиқ*

**ТАВОЗӮЪШЕВА** تواضع شيوه *ниг.* **тавозӯъпеша.**

**ТАВОИФ** *а.* طوائف *ҷ.* **тоифа.**

Бидон, ки тавоифи ҳукаморо дар мабдаи офариниши олам ихтилоф аст. *Аҳмади Дониш*

**ТАВОИЯТ** *а.* تواعيت мутеъ шудан, тобеъ шудан, изҳори итоат кардан; итоат, фармонбардорӣ.

Баъд аз адои вазоифи убудият ва тақдими шароити тавоият ба арз мерасонад. *«Илми симиё»*

**ТАВОЛУД** *а.* توالد зоида шудан; зиёд шудани насл, авлод.

Баъд аз таволуд ва таносули авлод ва аҳфод ба бисту чаҳор шӯъба муншаиб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Хотир аз васвасаи интизори таволуд ва таносул бояд пардохт. *Бедил*

**ТАВОЛӢ** *а.* توالى пайдарпай, паёпай, паиҳамӣ.

Шиддати таволии оломи иштиёқ аз сарҳадди эҳсо мутаҷовиз аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**тавон** توان *асоси замони ҳозираи* **тавонистан.**

**ТАВОН** توان 1. тоб, тоқат, қудрат, тавоноӣ.

Ба ҳоҷиб гуфт, к-ин тасбеҳхонро,
Ки бурд аз ҷони ман тобу тавонро... *Ҷомӣ*

Ману рахшу кӯполу баргустувон,
Ҳамоно надоранд бар ман тавон. *Фирдавсӣ*

2. мумкин, мумкин аст, метавон.

Тавон ба ҳалқ фурӯ бурд устухони дурушт,
Вале шикам бидарад, чун бигирад андар ноф. *Саъдӣ*

З-он сон на шиори куштагон кард,
Қ-аз кушта тафовуташ тавон кард. *Шоҳин*

**ТАВОНБАХШ** توانبخش қувватдиҳанда, рӯҳбахшанда.

Бад-ӯ гуфт: Эй тавонбахши тани ман,
Чароғафрӯзи ҷони равшани ман. *Ҷомӣ*

**ТАВОНГАР** توانگر 1. тавоно, бақудрат, зӯр, бақуввват.

Раҳӣ савору ҷавону тавонгар аз раҳи дур
Ба хидмат омад некӯсиголу некандеш. *Рӯдакӣ*

Се писар дошт ҳушманду ҷавон,
Ҳам тавонгар ба илму ҳам ба тавон. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. бой, давлатманд.

*Мардумон хабар ёфтанд, андар омаданд ва он мол* ғорат карданд ва бисьёр кас аз он мол тавонгар шуданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Тавонгар куҷо сахт бошад ба чиз,
Фурӯмоятар шуд зи дарвеш низ.*

**ТАВОНГАРДИЛ** توانگردل кушодадил, босаховат, сахӣ.

Ғуломаш ба дасти кариме фитод,
Тавонгардилу дасти равшанниҳод. *Саъдӣ*

**ТАВОНГАРДИЛӢ** توانگردلى пурдилӣ, пурқувватӣ, бақувватӣ; ҷавонмардӣ, саховатмандӣ.

Донаму аз рои ту огаҳ шудам,
Қ-ин зи тавонгардилию аз сахост. *Фаррухӣ*

**ТАВОНГАРӢ** توانگرى сарватмандӣ, давлатмандӣ.

Маталаб, гар тавонгарӣ хоҳӣ,
Ҷуз қаноат, ки давлатест ҳанӣ. *Саъдӣ*

Тавонгарӣ ба ҳунар аст, на ба мол. *Саъдӣ*

**ТАВОНИСТАН** توانستن қобил будан, қудрат доштан, даст ёфтан.

Аз гилу об ҷома битвон шуст,
Ки шавад поктар зи бори нахуст. *Ҷомӣ*

Мебош хамӯш, то тавонӣ,
Дар харф макӯш, то тавонӣ. *Ҳилолӣ*
Хостан тавонистан аст. *Зарбулмасал*

**ТАВОНИШ** توانش қувва, қудрат, тавоной.

Ҳалқаи доми ту тавониши тан,
Ҳаст шабҳо ба рӯз обистан. *Саноӣ*

**ТАВОНО** توانا қобил, боқудрат, муқтадир; давлатманд.

Тавоно бувад, ҳар кӣ доно бувад,
Зи дониш дили пир барно бувад. *Фирдавсӣ*
Тавоност бар дониши хеш доно,
На доност он, к-ӯ тавоност бар зар.
Ҳазорон тавон ёфт ханҷар ба дониш,
Яке илм натвон гирифтан ба ханҷар.
*Носири Хисрав*

**ТАВОНОЙ** توانائی қудрат, қувват, бузургӣ; давлатмандӣ.

Ҳар кӣ дар ҳоли тавоноӣ накӯӣ накунад, дар вақти нотавонӣ сахтӣ бинад. *Саъдӣ*
Баъд аз ин тобу тавоноии ҳиҷронам нест,
Соз озод зи ғам оҷизу ҳайронеро. *Махфӣ*

**ТАВОРА** تواره девора, чапарак, девори аз шохҳо кашидашуда.

Он оташ бар тавора зад ва он тавора даргирифт. *«Таърихи Наршахӣ»*
Ту худ зи хона наёӣ бурун, ман аз лаби бом
Назар ба сӯи ту чанд аз паси тавора кунам? *Шоҳин*

**ТАВОРИХ** *а.* تواريخ *ҷ.* **таърих** 2.

Пайваста китоби ахбор ва қисас ва таворих мутолаа кардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*
Дар таворих чунон мастур аст, ки панҷ ҳазор сол салтанат ба габрону муғон тааллуқ дошт. *Ҷомӣ*

**ТАВОРИҚ** *а.* طواريق *ҷ.* **тариқ.**

Лашкари миҳан ва ҳашари фитан ... тариқи амну амонро ба тавориқи офат ва махофат машҳун гардонид. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**ТАВОРУД** *а.* توارد **1.** паёпай омадан, бо ҳам дар як ҷо фуруд омадан.

Қалам дар даст дорам чун Аторуд,
Китобам дар бағал, маънӣ таворуд. *Ҳозиқ*

**2.** *адш.* тасодуфан кор фармуда шудани айни як мазмун дар шеъри ду шоири мухталиф, ки ин ҳодисаро муворада ҳам мегӯянд.

Амиршоҳии Сабзавориро дар ин мазмун таворуд шуда. *«Хизонаи омира»*

**ТАВОРӢ** *а.* توارى пинҳон кардан, пӯшидан; пинҳон шудан, пӯшида шудан; пинҳонӣ.

Ба обу гиёҳ қаноат намуда ва муддати бист сол дар ихтифо ва таворӣ рӯзгор гузаронид. *«Равзат-ус-сафо»*
Париро гар набудӣ шармсорӣ,
Намондӣ аз ту дар кунҷи таворӣ. *Ҷомӣ*

**ТАВОТУР** *а.* تواتر пай дар пай омадан, бефосила омадан; пайдарҳамӣ.

[Хар] гуфт: Ин гозур бар тавотурам кор фармояд ва тимори алаф кам кунад. *«Калила ва Димна»*

Хишти сари ту кард нагун пеши нокасон,
В-арна зи чарх нақши тавотур набастаанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Подшоҳ ба воситаи тавотури борон муддати як моҳ дар Асовал таваққуф фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАВОТӮЪ** *а.* تواطؤ бо ҳам созиш кардан, мувофиқат кардан, розӣ шудан, қабул кардан; ✧ **далолати тавотӯъ** далолати робитанок, далолати асоснок.

Возеони луғат ... ин навъ далолатро далолати тавотӯъ хонанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАВОФ** *а.* طواف **1.** гардидан дар гирди чизе.

Даргоҳи ӯ ҳарам шуду ҳастанд дар тавоф,
Чун ҳоҷиён ба гирди ҳарам абру офтоб. *Муиззӣ*

Амир баъд аз тавофи равзаи мутаҳҳар ва марқади мунаввар ишорат ба иморат кард. *«Таърихи Сайидроқим»*

**2.** *д.* дар маросими ҳаҷ давр задани гирди хонаи Каъба.

Мезад андар тавофи Каъба қадам,
Лекин аз издиҳоми аҳли ҳарам... *Ҷомӣ*

**ТАВОФУР** *а.* توافر зиёдӣ, бисьёрӣ, фаровонӣ.

Аз ҳайси яроқ ва истеъдод ва тавофури навкарони шуҷоатниҳод аз умаро ва аркони давлат имтиёзи тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВОФУҚ** *а.* توافق бо ҳам мувофиқат кардан, бо якдигар ҳамфикр будан; мувофиқат, созиш.

**ТАВОЧӢ** *м.* تواچى *ниг.* **тавоҷӣ.**

**ТАВОҚУР** *а.* توقر виқор, тамкин; ҳурмат.

Тамаъ обрӯю тавоқур бирехт,
Барои ду ҷав домани дур бирехт. *Саъдӣ*

**ТАВОҶӢ||ТАВОЧӢ** *м.* تواجى||تواچى сардор, ҳоким, волӣ.

Дар хилоли ин аҳвол тавоҷиён ... ба атрофи мамолик ҷиҳати фароҳам овардани лашкарҳо рафта буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВР** *а.* طور ҳол, чигунагӣ, тарз, сурат.

Тавраш ҳон расми меҳркешон нест,
Эътимоде ба қавли эшон нест. *Мушфиқӣ*
**таври..., ба таври...** мувофиқи ..., ба тарзи ...

Ҷабинаш зи шоҳӣ намудӣ нишон
Ҳама кори ӯ таври соҳибкирон. *Шодӣ*

**ТАВРОТ||ТАВРЕТ||ТАВРИТ** تورات||توريت китоби муқаддаси яҳудиён.

Таврот набуд, то бигӯям, ки ҳама
Якбора зи осмон фуруд омадааст. *Бедил*

**ТАВСАН** توسن **1.** аспи ҷавони ромнашуда, аспи саркаш; асп.

Ин аспи ман тавсан аст ва аз вай зуд фурӯ натавон омад. *«Таърихи Наршахӣ»*
Оҳиста рон, ки мезанад оташ ба ҷони ман
Ҳар шӯълае, ки меҷаҳад аз наъли тавсанат. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* саркаш, гарданкаш, якрав.

Забунӣ чӣ дидӣ, ки тавсан шудӣ,
Чӣ бедод кардам, ки душман шудӣ. *Низомӣ*

◇ **тавсани осй** *киноя аз* аспи шӯху саркаш, чарс.

Андеша бар он гумошт, ки он ду тавсани осиро ба дасти кадом роиз дар зери бори итоат орад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАВСАНДИЛӢ** توسن دلی саркашӣ, саркаштабъӣ, нофармонӣ, гарданшахӣ, якравӣ.

Зи тавсандилӣ гарчи бо кас насохт,
Навозандаи хештанро шинохт. *Низомӣ*

**ТАВСЕЪ** *а.* توسیع васеъ кардан, вусъат додан, кушод намудан, фарох гардонидан.

Ақли дурбини Юсуф Одилшоҳ иқтизои он намуд, ки ... дар тавсеи мулк саъй намояд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАВСИТ** *а.* توسیط **1.** восита шудан, миёнчигӣ кардан; миёнчигӣ, миёнаравӣ.

З-он ки нафъи нон дар он нондоди ӯст,
Бидҳадат он нафъ бе тавсити пӯст. *Румӣ*

**2.** чизеро аз миён ду қисм кардан.

**ТАВСИФ** *а.* توصیف баён кардан, тасвир кардан; баён, васф, таъриф.

Расида меҳри ҷамоли ту чун ба авҷи камол,
Ғанӣ ту аз ҳама таъриф ҳастию тавсиф. *Шоҳин*

Зиёда чӣ тавсифаш кунам, ки худ медонӣ. *Савдо*

**ТАВФ** *а.* طوف гаштан, давр задан, чарх задан.

Сипеҳри пир чу тавфат кунад, ҷавон гардад,
Сазад, ки бори дигар тай кунад роҳи маъкус. *Заҳири Форьёбӣ*

Ҳама авқот тавфи ӯ кардӣ,
Гоҳ дидиву гоҳ бӯ кардӣ. *Бедил*

Мо ... ба тафарруҷи кӯҳ баромадем ва бисьёр мағора ва водии онро тавф намудем. *Аҳмади Дониш*

**ТАВФИР** *а.* توفیر ҷамъ кардан, бисьёр кардан; даромад, фоида, суд.

Ниҳад омили сифла бар халқ ранҷ,
Ки тадбири мулк асту тавфири ганҷ. *Саъдӣ*

Бод бар зулфи ту омад, шуд ҷаҳон бар ман сиёҳ,
Нест аз савдои зулфат беш аз ин тавфири мо. *Ҳофиз*

Рӯзе ду-се сардафтари тазвир шудӣ,
Ҷӯяндаи мулку молу тавфир шудӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ТАВФИРСАНҶ** توفیرسنج фоидасанҷ, он кӣ фоида ва зарарро месанҷад.

Ду мор аз барои ту тавфирсанҷ:
Яке мори мӯҳра, яке мори ганҷ. *Низомӣ*

**ТАВФИҚ** *а.* توفیق мувофиқат додан, мувофиқ гардонидан; муваффақият, комьёбӣ, пешрафт; корсозӣ.

Чӣ зӯр оварад панҷаи ҷангмард,
Чу бозуи тавфиқ ёрӣ накард. *Саъдӣ*

Тавфиқ рафиқ шуд ва таҷриба рафт ва муҳаққақ гашт... *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Мақоми амну маи беғашу рафиқи шафиқ
Гарат мудом муяссар шавад, зиҳӣ тавфиқ. *Ҳофиз*

**ТАВШЕҲ** *а.* توشیح **1.** оростан, зинат додан; оростагӣ, зинат; ороиш, зеб; **2.** *адш.* санъатест дар шеър, ки агар ҳарфҳои аввали мисраъҳо ё байтҳоро ҷамъ кунанд, исми шахсе мебарояд, мувашшаҳ.

Боз Савдо хомаам аз баҳри тавшеҳи сухан
Кард бар тартиби ҳарфи номаш иншо ин ғазал. *Савдо*

**ТАВЪ** *а.* طوع хоҳиш, рағбат, майл, ҳавас.

Фалак ғуломии Ҳофиз кунун ба тавъ кунад,
Ки илтиҷо ба дари давлати шумо овард. *Ҳофиз*

Камари хидмат ба тавъу рағбат бар миён баст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАВЪАМ** *а.* توأم **1.** ҳамзод, яке аз ду бачае, ки ҳамроҳ таваллуд ёфта бошанд; экизак, дугона; **2.** ҳамроҳ, якҷоя; чизе, ки якҷоя ба вуҷуд меояд.

Ғаму нишоти ҷаҳон тавъаманд, маълум аст
Зи иттифоқи сари сол моҳи ошурам. *Шоҳин*

Бале, «дав» ва «лат» ба ҳамдигар тавъаманд. *Аҳмади Дониш*

**тавъам афтодан** ҳамроҳ шудан, якҷоя шудан.

Хоҷаро бо канизи зӯҳранасаб
Тавъам афтод иттифоқи тараб. *Бедил*

**3.** *нуҷ.* бурҷи Ҷавзо, бурҷи Дупайкар.

**ТАВЪАМОН** *а.* توأمان *шакли дугонаи* **тавъам** 1; ◇ **хатти тавъамон** хатеро мегӯянд, ки дар ду саҳифа ҷои ҳарфҳоро сафед гузошта, баъзе ҷойҳои ин саҳифаю он саҳифаро сиёҳ мекунанд; чун ҳар ду варақро ба ҳам часпонда пеши равшаной бинанд, ҳарфҳо сафед намудор мегарданд.

Кафи афсӯс расвои ҷаҳонам мекунад пинҳон,
Чу хатти тавъамон розам ба зери парда урьён шуд. *«Хизонаи омира»*

**ТАВЪАН** *а.* طوعاً аз рӯи ихтиёр, аз рӯи майлу рағбат; **тавъан ва карҳан** хоҳӣ нахоҳӣ, хушу нохуш.

Ӯ тавъан ва карҳан бо яке аз эшон истизҳор ҷӯяд. *«Калила ва Димна»*

Тавъан ва карҳан ... ин муҳим дар гардани ... ту хоҳам афганд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАВҚ** *а.* طوق ҳар чизи доирашакл, ки ба гирди чизи дигар дарояд; гарданбанд, ҳалқа.

Сазовори ӯ хилъати шоҳвор
Бароред аз тавқу аз гӯшвор. *Низомӣ*

Тавқи заррин сохт ва ба гардан кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **тавқи бандагӣ** юғи асорат.

Дар тавқи бандагиш равад ҷон ба офият,
Он фохта, ки хидмати сарви равон гирифт. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳалқаи базм аст тавқи бандагӣ дар гарданам,
Ман ғуломи он, ки дур аз анҷуман дорад маро. *Сайидо*

**тавқи баҳор** рангинкамон, тиру камони осмон; **тавқи моҳ** тобиши гирди моҳ, ҳолаи моҳ; **тавқи тоқат** занҷири қиматбаҳо, ки навкарони калонон ба гардани худ мебастаанд; **тавқи убудият** юғи бандагӣ, ғуломӣ.

Акбаршоҳ доғи ғуломӣ бар ҷабҳаи ихлос ва тавқи убудият бар гардани ихтисос меандохт. *«Таърихи Сайидроқим»*

**тавқ ба(р) гардан** асорат, ғуломӣ.

Агар аз хидматат дурам, ба ҷон шармандагӣ дорам,
Чу қумрӣ тавқ бар гардан нишони бандагӣ дорам. *Анварӣ*

**тавқ дар ҳалқ будан** асиру тобеъ будан, хизматгор будан.

Эй ки мардони фалак пешат чу тифлони аҷам
Тавқ дар ҳалқанду номат тоҷи афсар сохтанд. *Хоқонӣ*

**ТАВҚБАНД** طوق‌بند **1.** бо тавқ басташуда.

Он гардани тавқбанди озод
Афсӯс бувад ба теғи пӯлод. *Низомӣ*

**2.** рахи сиёҳ, ки дар гардани баъзе паррандагон ҳаст.

**ТАВҚДОР** طوق‌دار **1.** он кӣ ба гарданаш тавқ дорад; **2.** *маҷ.* мутеъ, фармонбардор, итоаткунанда; *муқ.* **тавқкаш.**

Тоҷро тавқдору мамлуканд,
Молики тавқу молики динор. *Хоқонӣ*

**ТАВҚЕЪ** *а.* توقیع мӯҳри подшоҳӣ; фармони бо мӯҳр; ҳукм.

Бифармуд, то тавқеъ навиштанд ва зиёи ӯ боздод. *Авфӣ*

Гар он аст, маншури эҳсони ӯст,
В-ар ин аст, тавқеи фармони ӯст. *Саъдӣ*

Ҳар кӣ тавқеи муҳаббат ба сари хеш ниҳод,
Шаш ҷиҳат дарду ғам ояд ба муборакбодаш. *Шоҳин*

**ТАВҚИР** *а.* توقیر иззату хурмат кардан, мӯҳтарам шумурдан; эҳтиром.

Шарти таъзим ва тавқир ҳарчи тамомтар ба ҷой оварда... *«Анвори Суҳайлӣ»*

Суханро бар ин ҳад чу тақрир кард,
Маро хайрбоде ба тавқир кард... *Шоҳин*

Фалон ҳоҷӣ меҳмон будааст, ... тавқир ва эҳтироми ӯро ба ҷо оварда, саломат бигузаронанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАВҚКАШ** طوق‌کش мутеъ, фармонбардор; *муқ.* **тавқдор 2.**

Дил, ки гаронмоя зи иқболи ӯст,
Тавқкаши ҳалқаи халхоли ӯст. *Ҷомӣ*

**ТАВҲИД** *а.* توحید **1.** ягонагӣ, ваҳдат.

Аҷрому аносиру маволид аъзо
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо ҳама фан. *Ибни Сино*

Умеду ҳаросаш набошад зи кас,
Бар ин аст буньёди тавҳиду бас. *Саъдӣ*

**2.** *д.* эътиқод ба ягонагии худо.

**ТАВҲИМ** *а.* توهیم дар ваҳм андохтан; ба гумон андохтан, дар ғалат афкандан.

К-эй аҷаб наҳй аз паи таҳрим буд?
Ё ба таъвиле баду тавҳим буд? *Румӣ*

**ТАВҶЕҲ** *а.* توجیه **1.** рӯ овардан ба сӯи чизе, мурочиат; **2.** шарҳ додан, тафсир кардан.

Гоҳе дар маҷлиси ашрафи аъло ба тавҷеҳи масоил мепардохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** ҳисоб кардан, шумурдан; ҳисоб.

Ҷамъе аз аҳли қалам бар дарвоза нишаста тавҷеҳи моли амонӣ мекарданд. *«Таърихи Фаришта»*

**таг||так** تگ||تک *асоси замони ҳозираи* **тагидан||такидан.**

**ТАГ I ||ТАК I** تگ||تک поин, поён, таҳ, зер; таги дарьё, таги об.

Гар ба таг истиву доим меравӣ,
То абад бонги дарое нашнавӣ. *Аттор*

**ТАГ II ||ТАК II** تگ||تک **1.** давидан, тохтан; давиш, дав.

Таги рӯзгор аз дарозӣ, ки ҳаст,
Ҳамебигзаронад суханҳо зи даст. *Фирдавсӣ*

Саворон ҳама шаб ба так тохтанд,
Саҳаргаҳ паи асп бишнохтанд. *Саъдӣ*

В-он гаҳ талабид қосиде чуст,
К-аз бод ба таг ҳариф меҷуст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба як таг** ба як ҷастухез.

Ба Ширин дар адам хоҳам расидан,
Ба як таг то адам хоҳам расидан. *Низомӣ*

**таг задан** давидан, тохтан.

Даҳр пур аз ғолияи суда гашт,
Дому дад аз таг задан осуда гашт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** задан, зарба; ◇ **таги кабкро гӯш кардан** тақлид ва пайравӣ кардан.

Калоға таги кабкро гӯш кард,
Таги хештанро фаромӯш кард. *Низомӣ*

**ТАГАРГ||ТАГАРК** تگرگ||تگرک жола.

Зи боридани тир ҳамчун тагарг
Зи ҳар гӯша бархост тӯфони марг. *Саъдӣ*

Маро орзуи шарбати хунук аст, чунон ки ба барф ва тагарг сард мекунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАГИДАН||ТАКИДАН** تگیدن||تکیدن давидан, ин сӯ-он сӯ рафтан, такудав кардан, даводав кардан.

То зи адам гарди фано барнахост,
Метагу метоз, ки майдон туростг. *Низомӣ*

Бар рӯзии ҳаррӯза биринҷе нафузуданд,
Ҳарчанд дар ин кӯча такидему давидем. *Савдо*

**ТАГИН||ТИГИН** تگین **1.** қаҳрамон, паҳлавон, баҳодур (бештар ба шакли ҷамъ меояд).

Бикушт аз тагинони лашкар басе,
Пазира наёмад мар-ӯро касе. *Дақиқӣ*

**2.** камар, миён.

«Тагин» камарро гӯянд, чун борикмиён буд, ӯро Сабуктагин лақаб карданд. *«Хизонаи омира»*

**ТАГОБ** تگاب *ниг.* **такоб.**

**ТАГОВ||ТАКОВ** تگاو||تکاو **1.** *ниг.* **такоб; 2.** номи деҳе дар вилояти Ганҷа.

Дошт золе ба рустои Тагов
Маҳсатӣ ном духтарею се гов. *Саноӣ*

**3.** яке аз оҳангҳои қадими мусиқӣ.

Вақти саҳаргаҳ чаков хуш бизанад дар тагов
Соатаке ганҷи гов, соатаке ганҷи бод. *Манучеҳрӣ*

**ТАГОВАР||ТАҚОВАР** تگاور||تکاور тезрав, тундрав, тозанда, даванд (дар бораи асп ва шутур).

Забонаш чу пардахта шуд з-офарин,
Зи рахши таговар ҷудо кард зин. *Фирдавсӣ*

Пас он гаҳ аз таговар шуд пиёда,
*Миён баста*, забону *лаб* кушода.
*Фахриддини Гургонӣ*

Таковар ба дунболи сайде биронд,
Шабаш даст дод, аз ҳашам бозмонд. *Саъдӣ*

◇ **таковари аблақ** *кинояаз* рӯзгор, рӯзу шаб.

**ТАГОМЕШӢ** *м.* تگامیشی *ниг.* **такомиш(ӣ).**

Ва чун ҷамъе ба тагомешӣ рафта буданд, бозгаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Соҳибқирон то дарвоза тагомешӣ карда, музаффару мансур канори ҳавзи хосе нузул фармуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ТАГОПӮ(Й)||ТАКОПӮ(Й)** تگاپو(ی)||تکاپو(ی) даводав, омадурафти бошитоб, такудав.

Чу Рӯини Пирон зи пушти сипоҳ
Бидид он такопӯю гарди сиёҳ... *Фирдавсӣ*

Дар такопӯи он назад нафасе,
З-ӯ чу анқо хабар надод касе. *Низомӣ*

Махфӣ, ба тагопӯи ҳавас чанд тавон буд,
Ҳосил зи ҷаҳон ҳеҷ ба ҷуз дарди саре нест. *Махфӣ*

**ТАГУПӮ(Й)||ТАКУПӮ(Й)** تگوپو(ی)||تکوپو(ی) *ниг.* **тагопӯ(й).**

Саргашта ба чавгони қазо ҳамчун гӯй,
Чап мераву рост мераву ҳеҷ магӯй,
Қ-он кас, ки туро фиганд андар тагупӯй,
Ӯ донаду ӯ донаду ӯ донаду ӯй. *Хайём*

Мӯр бошад ҳамеша дар тагупӯй,
Биму ранҷу амал зи дуньё ҷӯй. *Саной*

**ТАГУТОЗ** تگوتاز даводав, ҷустуҷӯ, тагопӯ.

Мӯр бошад ҳамеша дар тагутоз,
Мард бошад чу боз дар парвоз. *Саной*

**ТАДАББУР** *а.* تدبر тадбир кардан, илоҷ ёфтан; чораҷӯёна фикру андеша кардан; андеша, фикр, тафаккур; чораҷӯӣ.

Фармуд, ки пас аз тааммули бисьёр ва истихорату тадаббуру мушоварат туро ба муҳимми бузург ихтиёр кардем. *«Калила ва Димна»*

Ман ҳам хоболуд, бе он ки тааммуқе ва тадаббуре фармоям, ба кӯча баромадам. *Аҳмади Дониш*

**ТАДАРВ** تدرو *ниг.* **тазарв.**

**ТАДАРРӮЪ** *а.* تدرع пӯшидан (либосро, махсусан зиреҳро).

Тадаррӯи малобиси истифо ва хилъати истиноъ арзонӣ дошта. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАДБИР** *а.* تدبیر **1.** чора, илоҷ; чораҷӯӣ.

Дӯш аз масҷид суви майхона омад пири мо,
Чист, ёрони тариқат, баъд аз ин тадбири мо?
*Ҳофиз*

Ишқ мустағнист аз тадбири ақли ҳилагар,
Шер кай созад асои худ думи рӯбоҳро?! *Соиб*

Тадбир аз пир, ҷанг аз ҷавон. *Зарбулмасал*

**тадбири кор** илоҷи кор; низоми кор; **тадбир кардан** чораҷӯӣ кардан, барои коре иқдом кардан.

Он ҳар ду деҳқон дуртар шуданд ва тадбири куштани эшон карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳасан чунон кор кард, ки аз кор бирафт ва тадбири бозгаштан карда ба Басра омад. *Аттор*

**тадбир сохтан** чора андешидан, чора ҷустан.

Хотун аз ин қасди эшон огоҳ буд ва тадбир месохт, то эшонро аз худ дафъ кунад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**тадбир хостан** чораҷӯӣ кардан, машварат талабидан.

Ҳукаморо ҷамъ карданд ва тадбире хостанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** *маҷ.* баҳона, сиёсат.

Ба тадбири гадой омадам дуздида дар кӯят,
Чу дидорам нашуд ҳосил, зи дар маҳрум баргаштам.
*Исмат*

◇ **тадбири манзил** (*ё* **маош**) хонадорӣ; илоҷи корҳои рӯзгор; **тадбири маҳмуд** тадбири хуб, тадбири писандида; **тадбири савоб** маслиҳату андешаи дуруст.

Тадбири савоб аз дили хуш бояд ҷуст,
Сармояи офият кафоф аст нахуст;
Шамшери қавӣ наёяд аз бозуи суст,
Яъне зи дили шикаста тадбири дуруст. *Саъдӣ*

**тадбири салтанат** сиёсати мамлакатдорӣ, сиёсат; **тадбири ғизо** парҳез; **тадбири ҳукумат** идора кардани давлат.

Дар он айём ... амири Бухоро заиф ва нотавон гашта, аз тадбири ҳукумат дур афтода буд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**тадбиру рой** мулоҳизаю маслиҳат.

Чу сабза латифӣ, дурушти макун,
Чу гул нозукӣ, хорпуштӣ макун...
*Манеҳ по ба раҳ ҷуз ба тадбиру рой,*
Барафтад бар ӯ қосиди тезпой. *Ҷомӣ*

**ТАДБИРАНДЕШ** تدبیراندیش **1.** чораҷӯй, тадбирҷӯй; **2.** бомулоҳиза, маслиҳатдиҳанда.

Чун кунам тадбири корат, чун кунам,
Чун дили тадбирандешам намонд. *Анварӣ*

**ТАДБИРГАР** تدبیرگر он ки некӯ меандешад ва маслиҳати нағз медиҳад.

Обод бар он килкат, к-аз бахт лақаб дорад,
Тадбиргари давлат, тасвиргари даврон. *Муиззӣ*

**ТАДБИРОТ** *а.* تدبیرات *ҷ.* **тадбир** 1.

Толиби дуньёву тавфиротҳо,
Толибулъилмиву тадбиротҳо. *Румӣ*

**ТАДВИН** *а.* تدوین тартиб додани девон; таълиф кардан, навиштани девон.

Рӯдакӣ ... аввал касе буд, ки ба тадвини девони сухан пардохт. *«Хизонаи омира»*

Агар мусанниф аст, ба тадвину таълиф ... иштиғол мекунад. *Аҳмади Дониш*

**ТАДВИР** *а.* تدویر гирд гардонидан; давр задан; чархзанӣ.

Фалак зи шакли ду оташ ҳамехӯрад тадвир,
Қамар зи рафтани килкаш ҳамебувад сайёр. *Муиззӣ*

Дигар гӯям, ки ин ду шакли тадвир
Ду олам дон, ки бахтатро батаъсир.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАДЛИС** *а.* تدلیس пӯшонидани айби чизе, пинҳон кардани нуқсони чизе; фиребкорӣ.

Ногоҳ афтад, ки мубтадӣ ба талбису тадлис фирефта шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАДОБИР** *а.* تدابير ҷ. **тадбир.**

Буньёни адолат ... аз тадобири соибаи ӯ истеҳком ёфта. (1) *«Оташкада»*

**ТАДОВӢ** *а.* تداوى даво кардан, муолиҷа, табобат.

Табибон аз тадовии ӯ мӯътариф ба аҷз гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**тадовӣ биззид** тибби маъмулӣ, аллопатия; **тадовӣ билмисл** тибби ғайримаъмулӣ, гомеопатия.

**ТАДОРУК** *а.* تدارک **1.** тайёрӣ, омодагӣ.

Ва чун амир Исмоил хабар ёфт, ки Амруллайс тадоруки ҳарб месозад, вай мар-сипоҳи хеш гирд кард ва улуфаи эшон бидод. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. чора, тадбир, илоҷ; чорабинӣ.

Дар тадоруки ин халал мадад талабид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Вазири соҳибқаламу ақл бояд, то тадоруки халали мулк тавонад кард. *Аҳмади Дониш*

**ТАДОХУЛ** *а.* تداخل **1.** мудохила кардан, даромадан, ба як дигар даромадан.

Тадохули аҷсом муҳол аст. *Зарбулмасал*

Боист уқалоро пеш андохтандӣ, то дар умури мулкӣ тадохул ёбанд. *Аҳмади Дониш*

2. пеш аз ҳазм шудани хӯроке хӯрдани хӯроки дигар, омезиши зарарноки хӯрокҳо дар меъда.

**ТАДРИС** *а.* تدريس дарсдиҳӣ, таълим.

Худ бар маснади тадрис нишаста ва ҷамъе аз шогирдон пеши ӯ саф кашида. *Ҷомӣ*

Шабаш дар тоату рӯзаш ба тадрис,
Бувад илму амал бар хеш таҷнис.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ТАДРИҶ** *а.* تدريج оҳиста-оҳиста ҳаракат кардан, дараҷа ба дараҷа боло ё пеш рафтан; **ба тадриҷ** тадриҷан, дараҷа ба дараҷа, оҳиста-оҳиста, кам-кам.

Аввал ... душвор ояд, локин ... ба тадриҷ табиат бо он улфат гирад. *Авфӣ*

Тааммул дар оинаи дил кунӣ,
Сафое ба тадриҷ ҳосил кунӣ. *Саъдӣ*

Зи хосон яке сӯи ӯ рафт зуд,
Ба тадриҷаш овард аз он зин фуруд. *Ҷомӣ*

**ТАДРИҶАН** *а.* تدريجاً рафта-рафта, андак-андак, оҳиста-оҳиста, дараҷа ба дараҷа.

Дар ҷаро мегашт тадриҷан баид,
Сабза тар мееёфт ҳар ҷо, медавид. *Румӣ*

**ТАДФИН** *а.* تدفين дафнкунӣ, гӯркунӣ.

Он бародар мурдаро тадфин намуд,
Зиндаро бо рӯҳи худ тазмин намуд. *Румӣ*

Абӯмусо ба такфину тадфини Дониёл қиём намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАДҚИҚ** *а.* تدقيق санҷиш; диққат кардан; чуқур мутолиа кардан.

Ба назари тадқиқ мулоҳаза фармояд, ки дар он шахс қуввати кадом илм бештар ниҳодаанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАЖ||ТАЗ** تژ||تز барги наврустаи дарахт, шохаи нав пайдошудаи дарахт, навда.

**ТАЖА** I تژه *ниг.* **таза.**

**ТАЖА** II تژه *ниг.* **таж.**

**ТАЗ** I تز *ниг.* **таза.**

**ТАЗ** II تز мурғи хушовоз, ки одатан дар гулистонҳо мешавад; саъва.

Чун латиф ояд ба гоҳи навбаҳор
Бонги руду бонги кабку бонги таз! *Рӯдакӣ*

**ТАЗ** III تز *ниг.* **таж.**

**ТАЗА** تزه дандонаи калид.

Деҳқони бе деҳ асту шутурбони бе шутур,
Полони бе хар асту калидони бе таза. *Лабибӣ*

**ТАЗАВВУҶ** *а.* تزوج зангирӣ; зан гирифтан; шӯй кардан, ба шавҳар расидан.

Синни вай ба чиҳил расида буд, ба сабаби хидмати бародар ... майли тазаввуҷ надошт. *Ҷомӣ*

**ТАЗАККУР** *а.* تذکر ба ёди худ овардан, ба хотири худ овардан; ёдоварӣ, хотиррасонӣ.

Он сувар ба муованати ҳифз ва тазаккур бар аъёни мавҷудот далолат кунад. *Насириддини Тӯсӣ*

Анвои ҳикмат ғайри маҳсур аст, лекин ба ҳасби машҳур ҳафт аст: аввал зако,... ҳафтӯм тазаккур. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАЗАЛЗУЛ** *а.* تزلزل ҷунбиш, ларза, ларзиш.

Ҷаҳон дар тазалзули лашкари татор буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Чу ситаш дар афвоҳи дунъё фитод,
Тазалзул дар айвони Кисро фитод. *Саъдӣ*

Хиромидани бодпоён ба гашт
Тазалзул дарафганд дар кӯҳу дашт. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **тазалзули хотир** тарсу ваҳм.

Офоқро тазалзули хотир гирифтааст. *Соиб*

**ТАЗАЛЛУЛ** *а.* تذلل хоксорӣ, фурӯтанӣ.

Ту он каманд надорӣ, ки ман халос биёбам,
Асир мондаму дармон таҳаммул асту тазаллул. *Саъдӣ*

[Эраҷ] ба тавозӯу тазаллул ба хидмати шумо омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЗАЛЛУМ** *а.* تظلم шикоят аз зулм, додхоҳӣ, адлхоҳӣ.

Ҳар ду [деҳқон] дар пеши Насри Сайёр аз Бухорхудот тазаллум карданд ва гуфтанд, ки Бухорхудот деҳҳои моро ғасб кардааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маранҷ, эй гули навруста, аз тазаллуми ман,
Ки кори булбули бечора доду фарьёд аст. *Шоҳин*

Акнун кадом санги тазаллум занам ба дил,
Акнун кадом хоки мазаллат кунам ба сар? *Савдо*

**ТАЗАЛЛУМГОҲ** تظلمگاه ҷои шикоят аз зулму ситам; *маҷ.* дунъё.

**ТАЗАРВ** تذرو мурғи даштӣ, қирқовул, мурғи титав, ки дар афсонаҳо ошиқи сарв будани он машҳур аст.

Ҳӯришҳо зи кабку тазарви сафед
Бисозиду омад диле пурумед. *Фирдавсӣ*

Либоси барги гул пӯшид сарваш,
Дили булбулнажодон шуд тазарваш. *Нозим*

Орзуи мулоқот ба мартабае ҳуҷум оварда, ки агар тазарви ҷон аз ошьёнаи қолиб ба таярон равад, сазо (аст). *«Илми симиё»*

◇ **тазарви зарних** *киноя аз* ангишти афрӯхта, лахча; **тазарви зарринпар** *киноя аз* офтоб ва оташ.

**ТАЗАРВНОЗ** تذرواز *киноя аз* маҳбубаи пурнозу танноз.

Ғизолачашме, тазарвнозе, ба сайди дилҳо, шикори ҷонҳо,
Сиҳхирому шакарфишоне, ба ханда ширин, ба ҷилва дилбар. *Мушфиқӣ*

**ТАЗАРРӮЪ** *а.* تضرع илтиҷо, илтимос бо хориву зорӣ.

Эшон тазаррӯъ ва хоҳиши зиёдат карданд ва гуфтанд: Мо дидор хоҳем. *«Таърихи Наршахӣ»*

Рӯй бар хок ниҳод ва ба забони тазаррӯъ гуфт... *Авфӣ*

Ҳарчанд тамаллуқ ва тазаррӯъ намудам, ба ҷое нарасид. *Аҳмади Дониш*

**ТАЗАРРӮЪСОЗ** تضرع‌ساز зорӣ ва таваллокунанда, илтиҷокунанда.

Шоҳ чун шуд чунин тазаррӯъсоз,
Ҳотифе додаш аз бурун овоз. *Низомӣ*

**ТАЗАҲҲУД** *а.* تزهد **1.** зоҳидӣ, порсоӣ; **2.** зӯҳдфурӯшӣ, зоҳидини намоишкорона.

**ТАЗВИР** *а.* تزوير фиреб, макр, ҳила.

Мо афсари хону тоҷи Кай бифрӯшем,
Дастори қасаб ба бонги най бифрӯшем;
Тасбеҳ, ки пайки лашкари тазвир аст,
Ногоҳ ба як пиёла май бифрӯшем. *Хайём*

Агар тазвир карда бошӣ, туро адаби балиғ фармоям. *Авфӣ*

Зи тазвиру риё корам ба гумроҳӣ кашид, эй дил,
Раҳи бутхона бинмо, то зи дини хеш баргардам. *Исмат*

**ТАЗВИРГАР** تزويرگر фиребгар, маккор, ҳилагар; риёкор, дурӯя.

Тазвиргар наям ман, тазвиргар ту бошӣ,
Зеро ки чун манеро тазвиргар шиносӣ. *Манучеҳрӣ*

**ТАЗВИРӢ** تزويرى **1.** мансуб ба тазвир; **2.** маккор, ҳилагар, фиребгар, дурӯя; **олими тазвирӣ** олими дурӯғӣ; фиребгар.

З-он ду яке олими тазвирӣ аст,
Сонияшон ҳокими таҳрирӣ аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАЗВИҶ** *а.* تزويج заношӯӣ; зангирӣ.

Зани ӯ бошад ва агар оҷиз ояд, тарки тазвиҷи ӯ бигирад. *Авфӣ*

Шудаст аз баҳри тазвиҷат муҳайё,
Ки гардад хона з-он моҳат Сурайё. *Хисрави Деҳлавӣ*

Соҳибқирон дар марғзори Самарқанд тӯи бузург дода ва набераҳоро бо якдигар тазвиҷ кард. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ТАЗКИР** *а.* تذكير ба ёду хотири касе овардан; ёдоварӣ.

Чун роҳ баромад ба сари минбари тазкир,
Худро зи паси пардаи гуфтор мадоред! *Шамси Табрезӣ*

**ТАЗКИРА** *а.* تذكره **1.** ёддошт; ёдоварӣ; **2.** китобе, ки дар он аҳволи шоирон ва намунаи шеърҳои онҳо навишта шуда бошад; **3.** рӯйхат.

Шайх ва волида ӯро насиҳат карда, бар он доштанд, ки тазкираи асомии бадандешонро пеши подшоҳ зоҳир созад. *«Таърихи Фаришта»*

Ёдгор Муҳаммад ... амволи худро аз нақду ҷинс тазкира сохта ба назари хоҷа овард. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАЗКИЯ** I ||**ТАЗКИЯТ** I *а.* تذكيه||تذكيت занозанӣ, кушокушӣ; сар буридан, зибҳ кардан.

**ТАЗКИЯ** II ||**ТАЗКИЯТ** II *а.* تزكيه||تزكيت **1.** поккунӣ, тозакунӣ, покизакунӣ, софкунӣ.

Ба тазкияти нафси худ машғул шудӣ. *Авфӣ*

**2.** сутудан, ситоиш.

Вазъҳои нодир ва ғариб, ки ӯро иттифоқ афтодааст, аз он зоҳиртар аст, ки дар он боб ба таҳсину тазкият ҳоҷат афтад. *«Калила ва Димна»*

**ТАЗКОР** *а.* تذكار ба хотир овардан, ёдоварӣ.

Аз Афлотун пурсиданд, ки тааллум то чӣ вақт мустаҳсан аст? Гуфт: То он вақт, ки ҷаҳл айб аст ва бояд ки... такрору тазкори он воҷиб шуморанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАЗЛИЛ** I *а.* تذليل хору залил кардан.

Ҳиммати номуборакро ба иҳонату тазлили Банӣ-Исроил масруф доштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЗЛИЛ** II *а.* تضليل ба залолат андохтан, гумроҳ кардан.

Сухани рост дар онҳо агар бошад, як-ду сафҳа беш нест, ғараз аз гирдоварии онҳо маҳз тазлил ва муғолатаи авом аст. *Аҳмади Дониш*

**ТАЗМИМ** *а.* تذميم мазаммат кардан; мазаммат, сарзаниш.

**ТАЗМИН** *а.* تضمين **1.** зоминӣ, замонат; касеро дар паноҳи худ даровардан, кафолат.

Яъне он ҷо, ки ростон ҷамъанд,
Ростиҳост дар каҷӣ тазмин. *Бедил*

**2.** *адш.* мисраъҳои шеъри дигаронро дар шеъри худ дохил кардан.

Камоли Хуҷандӣ мисраъҳои Амир Хисрави Деҳлавиро тазмин мекунад. *«Хизонаи омира»*

Овардаам се байт ба тазмини шеъри хеш,
Дар мартаба ба номи Наримон баромада. *Хоқонӣ*

**ТАЗОД(Д)** *а.* تضاد **1.** зиддият, мухолифат, ихтилоф.

Пас васоит мунтафӣ шавад ва тараттуб ва тазод бархезад ва мабдаъ ва маод яке шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** *адш.* ба ҳам зид гузошта шудани ду ҳодиса дар асари бадеӣ.

**ТАЗОУФ** *а.* تضاعف дучанд шудан; дучандшавй.

Ба тазоуфи меҳнату балият таяққун намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳарчанд ӯро ғизо диҳӣ, мӯҷиби зиёдатии шарру тазоуфи моддаи марази ӯ шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАЗОЮД** *а.* تزايد афзудан, зиёдшавй.

Бурузи осори илҳод ва сӯъи эътиқоди ӯ дар тазоюд буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Маҳрамони ҳарамсарой чанд рӯзе, ки истиқомат варзида сукно пазируфтанд, рӯз ба рӯз дар тазоюди таъзими онҳо кӯшиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ТАЗОЮҚ** *а.* تضايق танг гардидан, ба тангӣ афтидан.

Қасрати халоиқ ба мартабае расид, ки дар ҳаволии ӯрду ва мавзеи нузул тазоюқ пазируфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЗОҲУМ** *а.* تزاحم 1. анбӯҳ; издиҳом, гирд омадани мардум дар як ҷо ва ба ҳамдигар фишор овардан.

Киштӣ ... аз тазоҳуми афвоҷи бод дар изтироб омад. *Авфӣ*

2. *маҷ.* озордиҳӣ, заҳматрасонӣ.

Ҳеҷ офарида фурсати тазоҳуми авқоти Ильёс наёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЗОҲУР** I *а.* تظاهر ошкор кардан, зоҳир кардан.

**ТАЗОҲУР** II *а.* تظاهر ба ҳам ёрӣ расондан, ба ҳамдигар пуштибонӣ кардан.

**ТАЗРИБ** *а.* تضريب барангезиш, таҳрик, фитнаангезӣ, иғвогарӣ.

Дар ҳузури ман чунин тазриб мекунад. *Авфӣ*

Рои ҳинд фармуд бараҳманро, ки баён кун аз ҷиҳати ман масали ду тан, ки ба якдигар дӯстӣ доранд ва ба тазриби наммоми хоин бинои ин халал пазирад. *«Калила ва Димна»*

**ТАЗЪИФ** I *а.* تضعيف дучанд кардан, ду баробар кардан, ду баробар зиёд кардан.

Касе теъдоди авсофаш бидонад,
Ки тазъифи аносир метавонад. *Хоҷӣ*

**ТАЗЪИФ** II *а.* تضعيف заиф кардан, суст кардан.

**ТАЗЬЕЪ** *а.* تضييع зоеъ кардан, нобуд кардан.

Дар тазьеи моли хеш ва ислоҳи моли дигарон бикӯш. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷарҷудҳун панҷ бародарзода дошта, ки ... осори рушд ва шуҷоат аз чеҳраи эшон мушоҳада намуда дар садади тазьеи эшон гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАЗЬИН** *а.* تزيين зинат додан; ороиш, зинат.

Мар-занопрост ҷомаи рангин,
Асли шодию роҳату тазьин. *Саноӣ*

*Музайян ба тазьини фазлу камол,*
*Муайян ба хубии ҳусну ҷамол. Садри Зиё*

◇ **тазьини алфоз** суханпардозӣ, суханони нафисро дар китобат кор фармудан.

[Хоҷу] дар тазьини алфоз ва таҳсини иборот ҷаҳде балиғ дорад. *Ҷомӣ*

**ТАЗЬИФ** *а.* تزييف 1. сохта ва қалбакӣ кардан; 2. айбдор кардан; танқид кардан.

Фирқае аз мутааххирин ин қавмро тазьиф намуда, дар тасонифи хеш оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз ин ҷо возеҳ шуд, ки тазьифи Сархуш мисраи аввали Шайдоро баҷост. *«Хизонаи омира»*

**ТАЗЬИҚ** *а.* تضييق касеро дар ҷои танг андохтан, танг кардан; фишор; **ба тазьиқ кашидан** фишор додан; исроркорона талаб кардан.

*Боз илҳоҳро аз сар гирифтам ва ба тазьиқ кашидам, ... чизеро оварда аз дур намудор кард. Садри Зиё*

**ТАЗҲИБ** *а.* تذهيب тиллокорӣ, бо зар нақш бастан.

Ранги ӯ бахри накҳати тибаш
Қарда таҳзиби ишқ тазҳибаш. *Саноӣ*

Ҷомӣ, саводи шеъри ту омад зи баври ишқ,
Мустағнӣ аз такаллуфи тазҳибу ҷадвал аст. *Ҷомӣ*

**ТАЙ** *а.* طى 1. гузариш, гузаштан.

Тайи макон бибину замон дар сулуки шеър,
К-ин тифли якшаба раҳи яксола меравад. *Ҳофиз*

**тай кардан** гузаштан, убур кардан.

Бас ҷазбаи шавқи ту зи дил бурд инонро,
Аз шавқи ту бас марҳала тай мекунам имшаб. *Махфӣ*

Тай накарда газ накун. *Зарбулмасал*

**тай шудан** ба охир расидан, тамом шудан, буридa шудани масофат.

Гар бимирад ин чароғу тай шавад,
Хонаи ҳамсоя музлам кай шавад?! *Румӣ*

Сад биёбон тай шуду аз корвон дурам ҳанӯз.
Киштии тӯфони дарьёи пур аз шӯрам ҳанӯз. *Сайидо*

2. номи қабилае аз араб, ки Той ҳам мегӯянд ва Ҳотами Той аз он қабила будааст.

То дар тани туст устухону рагу пай,
Аз хонаи тақдир манеҳ берун пай;
Гардан манеҳ, ар хасм бувад Рустами Зол,
Миннат макаш, ар дӯст бувад Ҳотами Тай. *Хайём*

◇ **тайи лисон** ба кор бурдани фасоҳат дар таҳрир ва гуфтор.

Бо тайи лисон магар бароям,
К-аз сабти замони ӯ сароям. *Файзӣ*

**ТАЙЁН** *а.* طيان 1. касе, ки гилкорӣ мекунад, гилкор, гаҷмол; 2. номи шоири маъруфи ҳаҷвгӯй Тайёни Марғазӣ, ки ӯро Тайёни Жожхой низ меномиданд.

Дар сухан он ҷо, ки бошад табъи Саҳбон сеҳрсоз,
Кай писандад оқил аз Тайён, ки гардад жожхо. *Ҷомӣ*

**ТАЙЁР** I *а.* تيار|طيار омода, ҳозир, муҳайё.

Дилбари ҳаркор асбоби сафар тайёр кард,
Ишқбозонро ба дасти худ гирифту бор кард. *Сайидо*

Уммол ва роҳдорон аз тавобеи Бухоро ва Самарқанд ҳар ҷо қӯнуш фармуда, обу таом тайёр менамуданд. *Аҳмади Дониш*

**ТАЙЁР** II *а.* طيار парвозкунанда; парранда; зудрав, тезрав, тезтак.

Ҳамвора ба гирди гул тайёра бувад наҳл,
В-ин гул ба сӯи наҳл бувад доим тайёр.
*Манучеҳрӣ*

Ҳазор фохта ҷӯён мо, ки ку-ку-ку,
Ҳазор булбулу тӯтӣ ба сӯи мо тайёр.
*Шамси Табрезӣ*

**ТАЙЁРА** *а.* طياره **1.** парвозкунанда; **2.** *маҷ.* асп.

Тайёраи тундро шитобон
Меронд чу бод дар биёбон. *Низомӣ*

◇ **тайёраи оташфишон** а) киштие, ки аз он ба сӯи душман нафту оташ ва дигар моддаҳои сӯзанда меандохтанд; б) *кинояаз* асп.

Маркабе дарьёкашу тайёрае оташфишон,
Гаҳ нишебу гаҳ фарозу гоҳ васлу гоҳ ной.
*Манучеҳрӣ*

**ТАЙИБ** *а.* طيب **1.** пок, покиза, тоза.

З-он косаҳои тайиб бо косаи мулаввас
Пеши магас чӣ фарқ аст, фарқ аст меҳмонро.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** форам, матлуб.

Баъзе бузургони пешин ҳам лаб ба калимоти тайиб кушуданд. *«Хизонаи омира»*

**ТАЙЛАСОН||ТАЙЛИСОН** *а.* طيلسان як навъ ҷомаи васеъ, дароз ва беостин, ки рӯҳониён ва қозиён мепӯшиданд.

Тайласон барандохт ва қадаҳе шароб бихост.
*Авфӣ*

Абр омад аз биёбон чун тайласони рӯҳбон,
Барқ аз миёнш тобон чун буссадин чалепо.
*Кисоӣ*

◇ **тайласони мутарро барафкандани ин пир** *кинояаз* дамидани субҳ.

Мастони субҳ чеҳра мутарро намекунанд,
К-ин пир тайласони мутарро барафканад.
*Хоқонӣ*

**ТАЙЛОҚ** *т.* طيلاق бачаи шутур, шутурбача.

Равад фақеҳ зи дунболи нури чашми ӯ,
Чу ноқае, ки равад аз қафои ӯ тайлоқ. *Шоҳин*

**ТАЙР** *а.* طير парранда, мурғ.

Намонд ҷонавар аз ваҳшу тайру моҳию мӯр,
Ки бар фалак нашуд аз бенавоӣ афғонаш. *Саъдӣ*

**ТАЙРА||ТАЙРАТ** *а.* طيره||طيرت сабукӣ, махсусан сабукии ақл; булҳавасӣ.

**ТАЙС** *а.* تيس **1.** буз, бузи нар.

Ба риши тайсу ба бинии пилу ғабғаби гов,
Ба хирси рақскуну бӯзинаи лаъоб. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* аҳмақ, аблаҳ.

**ТАЙФ** *а.* طيف хаёле, ки дар хоб намояд; хаёл, васваса.

Аз паи зайфи осмони ҷалол
Ҳама шеру ба сони тайф хаёл. *Саноӣ*

**ТАЙШ** *а.* طيش **1.** сабукақл шудан, хиффати ақл пайдо кардан.

*... Ки бо ҳам нишинему айше кунем,*
Дами хуш барорему тайше кунем. *Ҳофиз*

**2.** тундмизоҷӣ, хашм.

Падар аз ҳиддат ва тайши писар хавфнок шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**3.** *маҷ.* ғаму ғусса, хафагӣ.

Гуфтам: ... Китоби «Гулистон» тавонам тасниф кардан, ки ... гардиши замон айши рабеашро ба тайши ҳариф мубаддал накунад. *Саъдӣ*

**ТАЙШОН||ТАЯШОН** *а.* طيشان камақлӣ, бехирадӣ, сабукмағзӣ.

**так** تک *ниг.* таг.

**ТАК** I تک *ниг.* **таг** I.

**ТАК** II تک *ниг.* **таг** II.

**ТАКАББУР** *а.* تكبر мағрурӣ, ғурур, худписандӣ.

Ҳеҷ хислат шанеътар аз такаббур нест. *Авфӣ*

Озодагони рӯи заминаш раҳӣ шаванд,
Гар роҳи саркашиву такаббур раҳо кунад.
*Анварӣ*

**ТАКАВВУН** *а.* تكون пайдо шудан, ба вуҷуд омадан; пайдошавӣ, халқшавӣ.

Нишони такаввун вуҷуди шарифи инсон аст.
*Аҳмади Дониш*

**ТАКАДДУР** *а.* تكدر пайдошавии кудурат, тирагӣ; ошуфтагӣ.

Бурҳоншоҳ ... дояро гуфт: ... Агар ... такаддури бадан ва шикам пайдо гардад, то сухан тамом нашавад, аз ҷой барнахезам. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАКАДДӢ** *а.* تكدى гадоӣ.

**ТАКАЖ||ТАКАС** تكژ||تكس донаки ангур.

Такаж нест гӯӣ дар ангури ӯ,
Ҳама шира дидем яксар разаш.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**ТАКАЙЮФ** *а.* تكيف донистани чигунагӣ ва кайфияти чизе.

Иттисоли бе такайюф, беқиёс
Ҳаст раббунносро бо ҷону нос. *Румӣ*

**ТАКАЛЛУМ** *а.* تكلم гап задан; сухангӯӣ.

Ахлоқи дуввум он аст, ки сухане, ки бар забони ӯ ҷорӣ шавад, ба нақизи он, то мумкин бошад, такаллум накунад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Ҳар кас ба такаллум лаби зорӣ бикушояд,
Гар маҳрами роз аст, ки бегонаи ишқ аст. *Махфӣ*

**ТАКАЛЛУФ** *а.* تكلف **1.** саъй, кӯшиш, заҳмат; аҳамияти махсус додан ба чизе.

Арслонхон фармуд, то манора баровардаид ва такаллуф дар устувории ӯ карданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аҳли Бухоро дар ин кор такаллуф кунад ва касе, ки ба зиёрати Нур равад, фазилати ҳаҷ дорад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** муроoти барзиёд ва сохта, маросим ва ташрифот.

Ба роҳи такаллуф марав, Саъдиё,
Агар сидқ дорӣ, биёру биё. *Саъдӣ*

Такаллуф макун дар сулуке, ки дорӣ,
Чу хоҳӣ, ки аз худ кунӣ меҳмонро. *Соиб*

Такаллуф гар набошад, хуш тавон зист.
*Зарбулмасал*

**аҳли такаллуф** шахсоне, ки ба маросим ва ташрифот майл доранд.

Чун талабад з-аҳли такаллуф қиём,
Он ки бувад мақъади сидқаш мақом?!
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **ба такаллуф** зӯрбазӯракӣ, аз ғайри майлу рағбат.

Гар гулшакар хӯрӣ ба такаллуф, зиён кунад,
В-ар нони хушк дер хӯрӣ, гулшакар бувад.
*Саъдӣ*

**ТАҚАРРУР** *а.* تکرر такроршавӣ.

Ҳоҷиб гуфт: Маро занест ба ғоят доно ва мушфиқ ..., ба такаррури таҷориб вусуқ ба аҳволи ӯ ҳосил намудаам. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАКАС** تکس *ниг.* **такаж.**

**ТАКАССУР** I *а.* تکثر зиёд шудан; бисьёршавӣ, афзоиш.

Дар ҳазорон оина як сурат аст,
З-ин такассур хам хирадро ҳайрат аст. *Румӣ*

**ТАКАССУР** II *а.* تکسر шикаста шудан; шикастагӣ, заъф, беҳолӣ.

Нақл аст, ки ... шайхро такассури саъб рӯ намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАКАФФУЛ** *а.* تکفل ба кафолат гирифтан, мутасаддӣ шудан; ӯҳдадоршавӣ.

Асбоби хонаи худро ба нафси хеш такаффул кардӣ. *Авфӣ*

Маро бад-ин маломат набояд кард, ки ман риёсати ин кабӯтарон такаффул кардам.
*«Қалила ва Димна»*

**ТАКБИР** *а.* تکبیر **1.** бузург шумурдан, ба бузургӣ сифат кардан; **2.** «аллоҳу акбар» гуфтан.

Дӯсто, он хурӯши барбати ту
Хуштар ояд ба гӯшам аз такбир. *Рӯдакӣ*

[Мансур бинни Нӯҳ] минбару меҳроби некӯ фармуданд, ... то мукаббирон такбир гӯянд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ТАКВИН** *а.* تکوین офариниш, эҷод, ба вуҷуд овардан, сохтан; **таквини олам** *д.* офариниши олам.

**ТАКЗИБ** *а.* تکذیب **1.** дурӯғи касеро фош кардан, ба дурӯғгӯӣ нисбат додан.

Тарсидам, ки маро такзиб кунанд. *Авфӣ*

**2.** матлаберо дурӯғ донистан; инкор кардан, рад кардан.

Хосияти хабар он аст, ки қобили тасдиқ ва такзиб бувад. *Насириддини Тӯсӣ*

Ту, ҳайронам, ки бо ин ақли комил
Барӣ такзиби ҳақ, тасдиқи ботил. *Ҳозиқ*

**ТАКИДАН** تکیدن *ниг.* **тагидан.**

**ТАКИН** تکین *ниг.* **тагин.**

**ТАКЛИЛ** *а.* تکلیل тоҷгузорӣ, маросими тоҷгузорӣ.

**ТАКЛИФ** *а.* تکلیف **1.** пешниҳод; даъват.

Дилам бурдию он гоҳе паи дил сабр фармоӣ,
Макун таклифи ноҷиб, ки бе дил сабр натвонам.
*Анварӣ*

**2.** азоб, азият, ҷавр.

Ӯро ба таънифу таклиф оварданд ва дар мутолаба кашиданд. *Авфӣ*

Шер фармуд, то [Димнаро] бибастанд ва боздоштанд ва абвоби ... таҳдиду таклиф боз намуданд, то дар ҳабс аз ташнагӣ ва гуруснагӣ бимурд. *«Қалила ва Димна»*

◇ **таклифи шаръӣ** талаби қонунӣ, вазифаи қонунии динӣ; **таклифу такаллуф** маросим, ташрифот; **ба синни (ё ҳадди) таклиф расидан** расидан ба синне, ки иҷрои аҳкоми динӣ ба кас зарур ва воҷиб мешавад.

**ТАКМИД** *а.* تکمید ба ҷои захмхӯрда ва ё озорёфта карбоси гарм печондан, гарм кардани ҷои захм.

Ба мир Нурулҳасанхон ҳукм шуд, асбоби такмиди захм бояд овард. *«Хизонаи омира»*

**ТАКМИЛ** *а.* تکمیل пурра кардан, мукаммал кардан; ба камол расонидан.

Ба такмили маънӣ, ки мақдур буд,
Қусури такосул зи ман дур буд. *Ҷомӣ*

Ҳиммати ҳар кӣ ҳар чӣ фармояд,
Баҳри такмили ӯ ҳамон бояд. *Бедил*

◇ **ба такмил** пурра, комилан, ба таври мукаммал, бо тайёрии мукаммал.

Бирун омад зи дарвоза ба таъҷил
Ба истиқболи шоҳаншаҳ ба такмил. *Низомӣ*

**ТАКОБ**||**ТАГОБ** تکاب||تگاب ҷои пасти обгузари байни ду кӯҳ, ҷои обканда, дара.

На маро дар такоби ту поёб,
На маро бар кушоди ту ҷавшан.
*«Қалила ва Димна»*

**ТАКОВ** تکاو *ниг.* **тагов.**

**ТАКОВАР** تکاور *ниг.* **таговар.**

**ТАКОЛИФ** *а.* تکالیف *ҷ.* **таклиф.**

Агар маро бад-ин навъ таколиф муаззаб хоҳед дошт, пас иҷозат диҳед, то тарки сӯҳбати шумо гуфта, мутаваҷҷеҳи гӯшаи узлат гардам. (2)
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАКОМИШ(Ӣ)** *м.* تکامیش||تکامیشی таъқиб, дунболагирӣ.

Яминуддавла Маҳмуд ба нафси хеш мухолифонро такомишӣ карда, куффор рӯй ба ҳазимат ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Лашкари Низомшоҳӣ ба таоқуб ва такомиши гурехтагон машғул шуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**такон** تکان *асоси замони ҳозираи* **такон(и)дан.**

**ТАКОН** تکان ҳаракат, ҷунбиш, ларза.

**ТАКОН(И)ДАН** تکاندن||تکانیدن ҷунбондан, ҳаракат додан, ба ҳаракат овардан.

Аз зиреҳ мепарид бе эҳмол
Ба такондан чу орд аз ғирбол. *Бедил*

**ТАКОПӮ(Й)** تکاپو(ی) *ниг.* **тагопӯ(й).**

**ТАКОСУЛ** *а.* تکاسل коҳилӣ, танбалӣ, сустӣ.

Агар дар дафъи эшон аз ин вилоят оҷоле ва такосуле равад, мабодо ки фитна мутаваллид гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба такмили маънӣ, ки мақдур буд,
Қусури такосул зи ман дур буд. *Ҷомӣ*

**ТАКОҲУЛ** *а.* تکاهل *ниг.* **такосул.**

Дар адои рисолат... такоҳул манамоед. *«Равзат-ус-сафо»*

Албатта, дар ин боб такоҳул ва такосул таҷвиз надорам. *Аҳмади Дониш*

**ТАКРЕҲ** *а.* تکریه зишту нописанд донистан, қабеҳ шумурдан, макрӯҳ донистан.

Мирзо Муҳаммадтақӣ сар ба замин ниҳода сабаби танфиру такреҳ аз подшоҳ истифсор намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАКРИМ** *а.* تکریم ҳурмат кардан, иззат кардан, мӯҳтарам донистан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.

Шамсуддин чун муриди ӯ буд, дар таъзиму такримаш дақиқае фурӯ нагузошт. *«Таърихи Фаришта»*

Дар камоли ихлос ба таъзиму такрим ном мебурданд. *Садри Зиё*

**ТАКРОР** *а.* تکرار кореро чандин бор кардан, кореро ба каррот кардан, гаштаву баргашта кардан, хондан ва ғ.

Маро дар Низомийя идрор буд,
Шабу рӯз талқину такрор буд. *Саъдӣ*
Гашт такрор басе номаи ишқи ту, вале
Қас надонист, ки ин нома чӣ мазмун дорад. *Махфӣ*

**ТАКСИР** I *а.* تکثیر бисьёр кардан, зиёд намудан; афзоиш.

Ба гоҳи тасъир таксиру тасқили тамом бар раоё ва музореон рафтӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАКСИР** II *а.* تکسیر *шикастан, кафондан;* хароб кардан, вайрон кардан.

Чун ӯ бишунид, таксире азим ба кори Муҳаммад андаромад ва Муҳаммад аз он заиф шуд ва ӯ аз хеш навмед гашт. *«Таърихи Табарӣ»*

**ТАК-ТАК** تکتک: **так-таки по** овози пой дар вақти роҳ рафтан; ◇ **так-таки по рафтан** *киноя аз* тарсондан бо садои по; шуҷоат ва қудрати худро таъриф кардан (барои тарсондани касе).

Сарве алам нагашта, ки аз шӯхии хиром
Бо ӯ қади ту так-таки пое нарафтааст. *Мӯҳсини Таъсир*

**ТАКУПӮ(Й)** تکوپو(ی) *ниг.* **тагупӯ(й).**

**ТАКФИН** *а.* تکفین кафан кардан, бо кафан пӯшонидан.

Қафан чун бар тани ӯ рост карданд,
Ба такфинаш нишастухост карданд. *Ҷомӣ*

Амир... ҳамаи мурдаҳоро такфин ва таҷҳиз фармуд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ТАКФИР** *а.* تکفیر ба бединӣ нисбат додан, кофир хондан, бедин ҳисоб кардан.

Донӣ, ки чангу уд чӣ тақрир мекунанд?
Пинҳон хӯред бода, ки такфир мекунанд. *Ҳофиз*

**ТАКЪИБ** *а.* تکعیب шашгӯша кардан.

**ТАКЬЯ** *а.* تکیه **1.** чизе, ки бар он пушт гузоранд.

Худовандо, дилам даркор, дил деҳ,
Чу доғам такья бар девори дил неҳ. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* истинод, пушту паноҳ; эътимод, бовар.

Бар киштии умр такья кам кун,
К-он Нил нишемани наҳанг аст. *Анварӣ*
Рӯзи баҳор аст, хез, то ба тамошо равем,
Такья бар айём нест, то дигар ояд баҳор. *Саъдӣ*

**такья задан** а) пуштро ба ҷое, чизе гузоштан.

Такья бар девор зад, хобаш бибурд,
Сӯи соя ҳар касе раҳ месупурд. *Румӣ*
Такья бар ҷои бузургон натавон зад ба гизоф,
Магар асбоби бузургӣ ҳама омода кунӣ. *Ҳофиз*

б) *маҷ.* эътимод доштан, бовар кардан.

Мазан такья бар маснаду тахти хеш,
Ки ҳар тахтро тахтае ҳаст пеш. *Низомӣ*

**3.** хонақоҳ, макони дарвешон; ҷое, ки ба дарвешон таом медиҳанд.

Як шаб дар такья мондам, он ҷо маҷмае аз муаззинон буд. *«Хизонаи омира»*

**4.** *маҷ.* маскан, бошишгоҳ.

Роҳаттталабӣ даври қаландарсифатон нест,
Дар такьяи дил доғи чафои ту муқим аст. *Зуҳурӣ*

◇ **такья ба бистари адам кардан** омодаи марг шудан.

Он нола ҳавола бар санам кард,
Худ такья ба бистари адам кард. *Шоҳин*

**такья бар об кардан** ба чизи ноустуворе умед бастан.

Эй ки бар чарх эминӣ, зинҳор,
Такья бар об кардаӣ, ҳуш дор!*

**ТАКЬЯГОҲ||ТАКЬЯГАҲ** تکیه گاه||تکیه گه **1.** ҷое, ки бар он такья мекунанд.

Ин кӯҳна работро, ки олам ном аст,
Оромгаҳи аблақи субҳу шом аст,
Базмест, ки вомондаи сад Ҷамшед аст,
Гӯрест, ки такьягоҳи сад Баҳром аст. *Хайём*
Сазои такьягаҳат манзаре намебинам,
Манам зи оламу ин гӯшаи муайяни чашм. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* пуштибон, ҳомӣ.

Мегуфт, ки эй ду такьягоҳам,
Ин пушти ман, он дигар паноҳам! *Шоҳин*

**ТАКЬЯСОЗ** تکیه‌ساز он кӣ такья мекунад, такьякунанда.

Сад баҳор омад ба имдоди ману чун барги гул
Аз заифӣ такьясози бистарам аммо ҳанӯз. *Шоҳин*

**ТАКӮК** تکوک қадаҳе аз тилло, нуқра ё фулуззоти дигар ва ё сафол, ки ба шакли ҷонварон сохта мешудааст.

Хӯр ба шодӣ рӯзгори навбаҳор,
Май гусор андар такӯки шоҳвор. *Рӯдакӣ*

**ТАЛ(Л)** I *а.* تل пушта, теппа, кӯҳи паст; тӯдаи хок ва рег.

Ва аз он қаср акнун бар мисол талле мондааст. *Носири Хисрав*

Яке рӯз дидам ба роҳе тале,
Тале шӯрбаста чу фарқи кале. *Шоҳин*

**ТАЛ(Л)** II *а.* طل **1.** шабнам.

Он пок чун ахлоқи ҳур, чашм аз фиреби ноз пур,
Зери лаби ширинш дур, чун дар гули нашкуфта тал. *Ломеӣ*

**2.** борони реза.

**ТАЛА** I تله дом, қапқон, тузоқ.

Ба дамдамаи шумо фирефта нагардам, чунон ки он ҳамдуна ба гуфтори рӯбоҳ дар тала афтод.
*«Синдбоднома»*

**тала бастан** дом ниҳодан, тузоқ мондан.

*ТАЛА* II تله *тороҷ, толон, ғорат;* **талаву тороҷ** ғорат, толон, яғмо, чаповул.

*Шабҳангом аксари ҳамроҳон гурусна, саворихо бе ҷав монда, пону таом, отьёмӣ ба талаву тороҷ рафта. Аҳмади Дониш*

**талаб** طلب *асоси замони ҳозираи* **талабидан.**

**ТАЛАБ** *а.* طلب **1.** *хоҳиш, дархост, илтимос, чизеро дархост кардан.*

Ҳеҷ шаб нест, ки андар талабат
Бар сарам хоки сари кӯи ту нест. *Анварӣ*

Ғубори роҳи талаб кимиёи беҳрӯзист,
Ғуломи давлати он хоки анбаринбӯям. *Ҳофиз*

**2.** ҷустуҷӯ, кофтуков.

Ман аз ин дар наравам, з-он ки ба ҷое нарасад,
Ҳеҷ коре ба талаб ошиқи харҷоиро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**талаб кардан** а) дархост кардан, тақозо кардан.

Ҷамоате талаби хуни Ҳусайн карданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Агар талаб кунад инъоме аз шумо Ҳофиз,
Ҳаволаташ ба лаби ёри дилнавоз кунед! *Ҳофиз*

б) ҷустуҷӯ намудан.

Бар мардумон фарз буд талаби кушандагони ӯ кардан. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **талаби мазиди аҳвол кардан** беҳтар шудани вазъият ва ҳолро хостан.

Тоифае, ... ки қонеъ бошанд ва талаби мазиди аҳвол накунанд, эшонро қаландария хонанд. *Ҷомӣ*

**дасти талаб кӯтоҳ кардан** радди талаб ва хоҳиш намудан.

Бастаам дар ҳами гесӯи ту уммеди дароз,
Он мабодо, ки кунад дасти талаб кӯтоҳам. *Ҳофиз*

**ТАЛАБА** *а.* طلبه *ҷамъи* **1.** ҷ. **толиб.**

Миёни талабаи илм ва уламои мутабаҳҳири Бухоро ошӯбу ғавғо бунёд шуд. *Аҳмади Дониш*

2. шогирд, хонанда, донишҷӯ.

**ТАЛАББУС** *а.* تلبس **1.** либос пӯшидан.

Марҷаи он буваҷ таҷарруди зот,
Аз талаббус ба муқтазои сифот. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ. як чизеро бо чизи дигар нафаҳмида аралаш* кардан; чизеро аз чизе ё касеро аз касе фарқ карда натавонистан.

**ТАЛАБГОР** طلبگار хоҳанда, ҷӯянда.

Пеши касе рав, ки харидори туст,
Ноз бар он кун, ки талабгори туст. *Саъдӣ*

Биҷӯнбад дар дилаш меҳри ҷамолат,
Шавад аз ҷон талабгори висолат. *Ҷомӣ*

**талабгори хайр** касе, ки дар ҷустуҷӯи хайр аст, некӯкор.

Ба сад ном агар мард номовар аст,
Талабгори хайр аз ҳама беҳтар аст.*

**ТАЛАБГОҲ** طلبگاه ҷои талаб, ҷои ниёз; ◇ **мулки талабгоҳ** *киноя аз* дунё.

Гарчи дар мулки талабгоҳаш саргардонист,
Лек дар олами наззора ҳама ҳайронист.
*Ибни Ямин*

**ТАЛАБИДАН** طلبيدن **1.** талаб кардан, дархостан, хоҳиш кардан, тақозо кардан.

Аз даруни ҷаҳон вафо маталаб,
Ки шараш дар ҷаҳон падидор аст. *Анварӣ*

**2.** ҷустуҷӯ кардан, кофтан.

Бинобар он ки тобеони хоҷа Низомулмулк ӯро металабиданд, пинҳон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гавҳару лаъл аз дили кон металаб,
Ҳар чӣ биёбӣ, беҳ аз он металаб! *Ҷомӣ*

**3.** даъват кардан, ҷеғ задан.

Рӯзи дигар Ғамзаро Ҳусн пеши худ талабид ва қиссаи Назар, ки бародари ӯст, пурсид.
*Яҳёи Себак*

Он гоҳ маро пеш талабиданд ва ҷои нишастухости ман муқаррар шуд. *Аҳмади Дониш*

**ТАЛАВВУН** *а.* تلون **1.** ранг ба ранг шудан; гуногун шудан, дигаргун шудан; **2.** бесуботӣ, нопойдорӣ, зуд тағйир ёфтани мизоҷ.

Бигзар аз мастиву мастибахш бош,
З-ин талаввун нақл кун бар истивош. *Румӣ*

Авоми мардум ин маъниро бар талаввуни табиати подшоҳ ҳамл кунанд. *Аҳмади Дониш*

**талаввуни мизоҷ** зуд дигар шудани кайфият; беқарорӣ, бесаботӣ.

**ТАЛАВВУС** *а.* تلوث ифлосӣ, чиркинӣ.

Ба мулоҳазаи талаввуси худ аз сафари Ҳиҷоз ва зиёрати амокини муалло, ки маҳалли тақаддус ва таназзӯҳ аст, муқассир мондам.
*«Хизонаи омира»*

**ТАЛАЗЗУЗ** *а.* تلذذ хушӣ ва лаззат ҳис кардан; маза, лаззат.

Бӯзина... ҳар соат бад-он ҳавас дигаре биандохтӣ ва ба овози он талаззузе намудӣ.
*«Калила ва Димна»*

**ТАЛАЛ** *а.* طلل **1.** ҷисм, тан, ҷусса; **2.** вайрона, хароба.

Ҷандин чӣ гирьям аз ғами маъшуқ бар талал,
Бар рӯи зард ашк чу бар шанбалид тал. *Ломеӣ*

Не бар даманаш тарона гӯяд,
Не бар талалаш фасона гӯяд,
Манзил накунад бар остонаш,
Маҳфил наниҳад зи достонаш. *Ҷомӣ*

**ТАЛАММУЗ** *а.* تلمذ шогирдӣ, дарсхонӣ; давраи дарсхонӣ.

*Муддате ба маросими тааллум ва таламмузи* масоили ақлӣ машғул гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛАТТУФ** *а.* تلطف меҳрубонӣ, лутф, дилнавозӣ.

Дилбурда, ки умраш чу ғамам бод дароз,
Имрӯз талаттуфе зи нав кард оғоз.
Бар чашми ман андохт даме чашму бирафт,
Яъне ки: «Никӯӣ куну дар об андоз!» *Хайём*

Он гоҳ бихандиду дастам раҳо кард ва талаттуф намуд. *Аҳмади Дониш*

**ТАЛАФ** *а.* تلف нобудшавӣ, табоҳшавӣ.

Беморе, ки мазаррати хӯрданиҳо медонад ва ҳамчунон бар он иқдом менамояд, ... ба маъразии талаф афтад. *«Калила ва Димна»*

**талаф кардан** нест кардан, нобуд кардан, гум кардан.

Дил басе хун ба каф овард, вале дида бирехт
Аллаҳ-аллаҳ, кӣ талаф карду кӣ андӯхта буд?! *Ҳофиз*

**талаф шудан** нест шудан, нобуд шудан; мурдан.

Ҳарон зери бори гарон беалаф
Ба рӯзе ду мискин шуданди талаф. *Саъдӣ*

Аз хами абрӯи туам ҳеҷ кушоише нашуд,
Ваҳ, ки дар ин хаёли каҷ умри азиз шуд талаф. *Ҳофиз*

**ТАЛАФФУЗ** *а.* تلفظ адо кардан лафз, сухан гуфтан.

Забонаш аз ҳаракат бозистод ва мутлақ талаффуз натавонист намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛАҚҚӢ** *а.* تلقی қабул кардан, пазируфтан.

Муҳаррири ин авроқ хост, ки ин ишораро ба инқиёд талаққӣ намояд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Сардории Яъқубро ба қадами иқбол талаққӣ намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛАҲҲУБ** *а.* تلهب афрӯхта шудан, забона кашидани оташ.

Аз яке ваҳм он талаттуф кина шуд,
Ҳамчу конун дар талаҳҳуб сина шуд. *Румӣ*

**ТАЛАҲҲУФ** *а.* تلهف афсӯс хӯрдан; андӯҳгин шудан; дареғ, андӯҳ.

Қайқубод бар тазъеи умури гузашта таассуфу талаҳҳуф намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Подшоҳ ... аз ғояти таассуфу талаҳҳуф бар фавоти он ёқути лабонро ба гавҳари дандон мегазид. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАЛБИС** *а.* تلبیس **1.** пӯшидан, либос пӯшидан.

Оё ин ҳамон ҷома аст, ки пеш аз талбис ба либоси хилофат дар бари амир дидаам? *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** маккорӣ, фиребгарӣ, ҳилагарӣ, сохтакорӣ; макр, ҳила, фиреб.

Яке моли мардум ба талбис хӯрд,
Чу бархост, лаънат бар иблис кард. *Саъдӣ*

Агар касе хоҳад, ки бадкирдории хеш ба талбису тамвеҳ пӯшида дорад, ... натоиҷи афъоли нописандида ҳаргиз аз вай масруф нагардад. *«Калила ва Димна»*

**ТАЛВАСА** تلوسه *ниг.* **талвоса.**

**ТАЛВЕҲ** *а.* تلویح ишора кардан, матлаберо бо ишора фаҳмондан, суханеро сарбаста гуфтан.

Муфассирон талвеҳ ва тавзеҳ кушоданди. *«Хористон»*

**ТАЛВИМ** *а.* تلویم маломат кардан, сарзаниш кардан.

**ТАЛВИН** *а.* تلوین ба ранги дигар даровардан, гуногунранг кардан.

Ва талвин он аст, ки ӯро ранг мекунанд ба ҳар ранге, ки хоҳанд — сиёҳ ва ё сафед. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар муҳит асту нест таскинаш,
Қатра кай беҳ зи мавҷи талвинаш?! *Бедил*

**ТАЛВОСА||ТОЛВОСА||ТАЛВАСА** تلواسه||تالواسه||تلوسه ҳаяҷон, изтироб, ташвиш.

Як шабе шарбати ғам бахш, ки мискин Хисрав
Сад шаб аз талвасаи ҳаҷри ту дарҳам будаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мараз лаҳза ба лаҳза зиёд мешуд ва изтиробу талвосаи азим падид омад. *«Таърихи Фаришта»*

Мар-маро, эй дурӯғгӯи сутург,
Толвоса гирифт аз ин тарфанд. *Хаффоф*

Аммо хирс мутталӣ ба ҳазор талвоса ва тааб ва шаллоқ худро ба рахна расонид. *Аҳмади Дониш*

**ТАЛЕА** *а.* طلیعه **1.** гурӯҳи пешгарди лашкар, пешқаровул, пешрав; *муқ.* **талоя; 2.** *маҷ.* нишондиҳанда, пешакӣ хабароваранда; аломати пешакӣ.

Субҳ, к-аз ховарон талеаи рӯз
Шуд чу ҳусни бутон ҷаҳонафрӯз ... *Мушфиқӣ*

Рӯяш ба талеа офтобе,
Мӯяш ба шамома мушки нобе. *Шоҳин*

**ТАЛЛ** I *а.* تل *ниг.* **тал(л)** I.

**ТАЛЛ** II *а.* طل *ниг.* **тал(л)** II.

**ТАЛМЕҲ** *а.* تلمیح **1.** ишора, нигоҳи сабук ба сӯи чизе; **2.** *адш.* ишора кардани шоир дар шеъри худ ба қисса ё масали маъруфе, мас. дар байти зерин ба Искандар ва оинаи ҷаҳоннамо сохтани ӯ ишора шудааст:

На ҳар кӣ чеҳра барафрӯхт, дилбарӣ донад,
На ҳар кӣ оина созад, сикандарӣ донад. *Ҳофиз*

**ТАЛМИЗ** *а.* تلمیذ *ниг.* **тилмиз.**

**ТАЛМУД** تلمود китоби муқаддаси яҳудиён.

**ТАЛОЕЪ** *а.* طلایع *ҷ.* **талеа.**

**ТАЛОЛ** *а.* تلال *ҷ.* **тал(л)** I.

Ҳама ҷибол ва талоли ин замин ҷавоҳирбахш аст. *Аҳмади Дониш*

**ТАЛОЛО** I تلالا овози хониш, суруд; бонг ва фарьёди қаландарон.

**ТАЛОЛО** II *а.* تلالا равшанӣ, дурахш, дурахшиш.

Чандон бимон, ки моҳи нав ояд аён ба шарқ
В-аз сӯи ғарб шамс талоло барафканад. *Хоқонӣ*

**ТАЛОМИЗ||ТАЛОМИЗА** *а.* تلامیذ||تلامذه *ҷ.* **талмиз, тилмиз.**

Бо муридон ва таломизаи худ гуфт, ки золимон бисьёр шудаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Як нафар аз таломизаашон дар мадрасаи Кӯкалтош омад. *Садри Зиё*

**ТАЛОН** تلان *ниг.* **толон.**

**ТАЛОТУМ** *а.* تلاطم **1.** ба ҳамдигар задани мавҷҳои дарьё; тӯфон.

Он ҷо, ки баҳри фазл талотум занад, дурем,
В-он ҷо, ки шаҳри илм иморат шавад, дарем. *Бадри Ҷочӣ*

2. *маҷ*. шӯру ғавғо, мағал, тӯфаланг.

...Аммо наводири талотуми амвоҷи миҳан ва таволӣ ва тазоҳуми афвоҷи байдои фитан чунон иштидод ва имтидод ёфта буд, ки фурсати чашм ба ҳоли худ боз кардан намонда буд.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ТАЛОТУФ** تلاتف‖تلاتوف касе, ки аз наҷосат ва касофат парҳез намекунад ва сабаби нафрати мардум мешавад; одами палид, касиф, чиркин.

Зане палишту талотуфу аҳраманкирдор,
Нигар, нагардӣ аз гирди ӯ, ки дармонӣ.
*Шаҳиди Балхӣ*

**ТАЛОФӢ** *а.* تلافی подош, мукофот, иваз, товон.

Итоби ёри паричеҳра ошиқона бикаш,
Ки як карашма талофии сад ҷафо бикунад.
*Ҳофиз*

Вале гар бе гунаҳ ҷавре кашидам,
Талофӣ шуд, ки дидори ту дидам. *Ноӣим*

**талофии мофот** пур кардани ҷои он чизе, ки аз даст рафтааст.

Малик Солеҳ пеши Сандоғу-нӯён фиристод, ки аз кардаи хеш пушаймонам ва берун меоям, то талофии мофот кунам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАЛОШ** تلاش саъю кӯшиш, ҷустуҷӯ ва тараддуд, ҷидду ҷаҳд; кашмакаш.

Эй хоҷа, ҳама суфра талоши ту шавад,
Гар ин накунӣ, куҷо маоши ту шавад?
*Мушфиқӣ*

Макун талоши раҳой зи қайди ғам, Махфӣ,
Ки нест маслаҳати вақт растагории мо. *Махфӣ*

**ТАЛОШӢ** *а.* تلاشی нобуд, маҳв.

**ТАЛОЯ** *а.* طلایه гурӯҳи пешгарди лашкар; аскароне, ки вақти шаб лашкарро посбонӣ мекунанд; *муқ*. **талеа 1.**

Талоя зи лашкаргаҳи ҳар ду шоҳ
Шуда посдоранда то субҳгоҳ. *Низомӣ*

Он гоҳ саф баркашиданд ва талояи лашкари ... эшонро бididанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ТАЛОЯГӢ** طلایگی талоя будан, пешгарди лашкар будан; посбонии шабонаи лашкар.

Муслим бинни Зиёд кас... фиристод ва гуфт: Бигӯй, то биравад ва ин лашкар бинад, ки ба чӣ андоза аст ва он чӣ шарти талоягӣ бошад, ба ҷо орад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ТАЛОҚ** *а.* طلاق аз зан ҷудо шудан, ҷудоӣ.

Арӯсе бас хушӣ, эй духтари раз,
Вале гаҳ-гаҳ сазовори талоқӣ. *Ҳофиз*

**талоқи боин** талоқе, ки аз рӯи шариат пас аз он (баъд аз гузаштани муддати иддаи ду моҳ) ба зани пештара баргаштан мумкин нест; **се талоқи боин** *ниг*. **талоқи муғаллаза.**

Мулк бар рӯи хисрави шаҳзод
Зулмро се талоқи боин дод. *Саноӣ*

**талоқи муборот** навъе аз талоқ аст, ки зан қисми қалини худро ба мард мебахшад ва мард низ аз он чӣ, ки пештар дода буд, даст мекашад; **талоқи муғаллаза** се талоқ, навъе аз талоқ аст, ки то зани талоқгирифта ба никоҳи каси дигар даромада боз талоқ наёбад, никоҳ бо шавҳари аввалаш ҷоиз нест; **талоқи раҷъӣ** талоқе, ки дар муддати муайян баргаштан ба зани пештара бе никоҳ мумкин аст; **талоқ додан** ҷудо шудан, аз зан ҷудо шудан.

Ба мӯҷиби васияти падар занро талоқ дод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛОҚАТ** *а.* طلاقت хушбаёнӣ, суханварӣ, фасоҳати забон; **талоқати лисон** хушзабонӣ, фасоҳат, равонии гуфтор.

Мусо... талоқати лисону... инфисоҳи замир дархост намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛОҚӢ** *а.* تلاقی мулоқот, дучоршавӣ, вохӯрӣ, вохӯрдӣ.

Зи фироқи рӯи ёру зи талоқии рақибон
Шуда ганҷ ранҷи сина зи вуфури ғусса моро.
*Мӯҳъӣ*

**талоқии саффайн** вохӯрдани ду сафи лашкари муқобили ҳамдигар.

Чору почор талоқии саффайн афтод ва овози шайпуру нафир бархост. *Аҳмади Дониш*

**талоқии фариқайн** дучор шудани ду гурӯҳ.

Бояд ки талоқии фариқайн дар сабоҳ воқеъ шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛОҶ‖ТИЛОҶ** تلاج ғавғо, ғулғула, бонгу ғавғо, мағал, ғалоғула.

Шаб биёмад бар дарам дарбони боҷ,
Дар биҷунбонид бо бонгу талоҷ. *Тайён*

**ТАЛТИФ** *а.* تلطیف навозиш, меҳрубонӣ.

Аз барои талтифи сирру ташҳизи хотири вай [Зиёуддини Юсуф] гоҳ-гоҳе китоби «Гулистон»-и ...Саъдии Шерозӣ... сатре чанд хонда мешуд.
*Ҷомӣ*

**ТАЛФИФ** *а.* تلفیف 1. печидан, дарҳам печидан; 2. *маҷ*. иқтибос.

Дар ин ҷумла, чунон ки расми муаллифон аст, аз шеъри мутақаддимон талфифе нарафт. *Саъдӣ*

**ТАЛФИҚ** *а.* تلفیق фароҳам овардан, ба ҳам пайваст кардан ва мураттаб гардонидани нутқ, зинат додани нутқ бо гапҳои бофта.

Дар он боб ҳикояте талфиқ намуда ба арзи хисрави аҳд расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЛФИҚОТ** *а.* تلفیقات ҷ. талфиқ.

Ин сеҳрҳо... дар фароҳам овардани маҷмӯот ва талфиқоти нағзу аҷиб... иттифоқ афтодааст.
*«Калила ва Димна»*

**ТАЛХ** تلخ 1. ногувор, тунду тези ногувор; 2. *маҷ*. бад, дурушт, тунду тез (оид ба сухан).

Агар дашном фармоӣ в-агар нафрин, дуо гӯям,
Ҷавоби талх мезебад лаби лаъли шакархоро.
*Ҳофиз*

Сухани рост талх мебошад. *Зарбулмасал*

3. *маҷ*. сиёҳ.

Гар надорад мотами имони ин дилмурдагон,
Аз чӣ дорад ҷомаи худ Каъбаи ислом талх. *Соиб*

◇ **талху шӯр** *кинoя аз* чизҳои бомаза ва бемаза; нағзу бади дунё.

Симоти дахри дунпарвар надорад шахди осоиш,
Мазоқи ҳирсу оз, эй дил, бишӯ аз талху аз шӯраш.
*Ҳофиз*

**талху шӯри** *чизеро* **чашидан** гармию сардии рӯзгорро дидан, хушию нохушии дуньёро аз сар гузарондан.

Маро умр ба ниҳоят расида, талху шӯри ин саро аз ҳар қисму аз ҳар боб чашида(ам). *Садри Зиё*

**талх омадани** *чизе ба(р) касе* хуш наомадан, нафоридани чизе ба касе.

Он писари ширин ин насиҳатро бишунид, бар вай талх омад, рӯй турш кард, бархост ва ба баҳонае аз хонақоҳ берун рафт. *Ҷомӣ*

**ТАЛХА** تلخه **1.** зардоб, сафро; **2.** донаи як навъ алафи талх аст, ки агар бо ғалла омехта шавад, орди онро талх мекунад.

Талха дар сояи гандум об хӯрад. *Зарбулмасал*

**ТАЛХГӮЙ** تلخ گوی он кӣ гапҳои дурушту нофорам мезанад, бадзабон.

Фарьёд зи дасти айбҷӯён
В-аз гуфтушуниди талхгӯён! *Ҳилолӣ*

**ТАЛХИПИСАНД** تلخی‌پسند касе, ки сахтиву ногувориро қабул менамояд ва аз он гила намекунад.

Вале гӯяд дили талхиписандам,
Ки ширин мешавад дар Миср қандам. *Нозим*

**ТАЛХКАШ** تلخ کش он кӣ ба азобу машаққат тоқат мекунад.

К-ин талхкашон чиҳо кашиданд,
В-ин гармравон куҷо расиданд? *Файзӣ*

**ТАЛХКОМ** تلخ‌کام ноком; *киноя аз* касе, ки ба орзуи худ намерасад.

Ҳар кӣ ҷуз коми ту ҷӯяд, бод, ё раб, талхком,
Ҳар кӣ ҷуз номи ту гӯяд, то абад хомӯш бод.
*Ҳилолӣ*

К-эй соҳиби хона, талхкомӣ,
В-аз бодаи ғам кашида ҷоме. *Шоҳин*

**ТАЛХМАЗОҚ** تلخ‌مذاق талхмаза; *маҷ.* нофорам.

Шарбати марг агарчи ҷонсӯз аст,
Нест чун фурқати ту талхмазоқ. *Ҷомӣ*

**ТАЛХСИРИШТ** تلخ‌سرشت бадасл, бадгуҳар, бадхӯ.

Меваи бадмазоқи талхсиришт
Чун бувад ҳосил аз дарахти биҳишт? *Ҷомӣ*

**ТАЛХСУХАН** تلخ‌سخن касе, ки суханҳои дурушт мегӯяд, бадгап, дурруштсухан.

Эй булҳавас, аз ишқ хабар, яъне чӣ?
В-эй талхсухан, номшакар, яъне чӣ?
Бар соҳили дарьё садафи дида тиҳӣ,
Лоф аз таги дарьёву гуҳар, яъне чӣ? *Ҷомӣ*

**ТАЛХФОМ** تلخ‌فام тираранг, хираранг, нософ.

Биё, соқӣ, он бодаи талхфом,
Ки ширинии айш резад ба ком. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАЛХЪАЙШ** تلخ‌عیش ноком, бадрӯзгор.

Басо талхъайшони талхичашон,
Ки оянд дар ҳулла доманкашон. *Саъдӣ*

**ТАЛХӢ** تلخی **1.** мазаи талх; **2.** *маҷ.* сахтӣ, ногуворӣ, дурруштӣ.

Баромад ногаҳон хуршед аз абр,
Ба ширинӣ расад аз талхии сабр. *Ҳилолӣ*

◇ **талхии** *чизеро* **чашидан** *киноя аз* азоби чизеро фаҳмидан.

Эй сахтии даҳр нокашида,
В-эй талхии умр ночашида! *Шоҳин*

**ТАЛЪАТ** *а.* طلعت **1.** рӯй, чеҳра, симо, намуд.

Дил саропардаи муҳаббати ӯст,
Дида ойинадори талъати ӯст. *Ҳофиз*

Чун зулмати шаб кашид чодар
Бар талъати офтоби ховар... *Шоҳин*

**талъати ғарро** чеҳраи зебо, симои хуб; **2.** *маҷ.* дидор, дидани рӯи касе.

Чашми мисриён ба талъати ӯ равшан гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

*Наззорагони Миср бибурранд даст аз он-к,*
Юсуф ниқоби талъати ғарро барафганад. *Хоқонӣ*

**ТАЛҚ** I *а.* طلق дарди зоидан.

Руқъаи таъвиз мехоҳанд низ
Дар шиканҷа(и) талқи зан аз ҳар азиз. *Румӣ*

**ТАЛҚ** II *а.* طلق **1.** як навъ санги сафедранги қабат-қабат аст, ки дар оташ намесӯзад; тальк.

Аз паи дӯзах оташ ангезанд,
Нафт гӯянду талқро резанд. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* шароб, май.

Лаб тар макун ба об, ки талқ аст дар қадаҳ,
Даст аз кабоб дор, ки заҳр аст тавъамон. *Рӯдакӣ*

**талқи маҳлул** шароб, май.

Биё, соқӣ, он талқи маҳлулро,
Ки зирак кунад ғофилу гӯлро. *Ҷомӣ*

**талқи равони ноб** майи соф.

То з-оташи ғам равон насӯзад,
Он талқи равони ноб дардеҳ. *Хоқонӣ*

**ТАЛҚИН** *а.* تلقین ёд додан, фаҳмондан; омӯхтан, таълим додан.

Хирад чун дафтари талқин кушояд,
Зи ман он дар вуҷуд ояд, ки бояд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Талқини дарси аҳли назар як ишорат аст,
Кардам ишоратеву мукаррар намекунам. *Ҳофиз*

**талқин гуфтан** *д.* дар ҳангоми дафни мурда дар хона ё дар сари гӯри ӯ дуои махсус хондан аз тарафи мулло ва ҷамоат; **талқин кардан** ёд додан, фаҳмондан; таълим додан.

Элчӣ ба илҳоҳ аз мутарҷим мепурсид, ки бо ман одоби маҷлис ва муҳоварати онро нек талқин кун.
*Аҳмади Дониш*

**ТАМ** تم *тиб.* гули чашм, пардаи сафеде, ки ба чашм меафтад; беморие, ки бо номи оби марворид маъруф аст.

**ТАМАВВУЛ** *а.* تمول молдорӣ, давлатмандӣ.

Агар мақсуди ман тамаввул... будӣ, ҳаргиз аз боргоҳи султон муфорақат ҷоиз надоштаме.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМАВВУҶ** *а.* تموج мавҷ задани об, мавҷзанӣ; талотум.

Боди тунде бархоста, об дар тамаввуҷ омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМАДДУД** *а.* تمدد дарозкашӣ, тӯлкашӣ.

Қиссапардози сурати аҳвол
Гуфт: Баъд аз тамаддуди як сол... *Бедил*

**ТАМАЗЗУҚ** *а.* تمزق **1.** пора-пора шудан, аз ҳам ҷудо шудан, дарида шудан, даридан(-и либос); **2.** *маҷ.* бурида шудани алоқа.

Тафарруқу тамаззуқ дар миёни эшон роҳ ёфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМАЙЮЗ** *а.* تميز фарқ пайдо кардан; фарқ доштан.

Тамайюзи ҳар мақула аз мақулаҳои дигар мумтанеъ бошад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАМАККУН** *а.* تمکن **1.** ҷойгирӣ, ҷой гирифтан.

Бори дигар амир Наср бар сарири салтанат тамаккун ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Зи гул дар гулситон дорад тамаккун,
В-агар на буттаи хорест гулбун. *Нозим*

**2.** қоим будан, устуворӣ.

Ҳар даъвӣ, ки аз сӣ сол боз бо вуҷуди тамаккуни муддаӣ..., агар баъд аз инқизои он муддат даъво кунанд, асло нашнаванд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАМАЛЛУК** *а.* تملک молик шудан, зӯран аз они худ кардан, тасарруф кардан.

Чун эҳтиёҷи ту ба тамаллуки тамоми Туркистон аз пеш намеравад, боз мағмум ва маҳзун бошӣ.
*Аҳмади Дониш*

**ТАМАЛЛУҚ** *а.* تملق чоплусӣ, хушомадгӯӣ, лаганбардорӣ.

Бар дӯстии дӯстон эътимод нест, то ба тамаллуқи душманон чӣ расад. *Саъдӣ*

Паи луқма чун саг тамаллуқ макун,
Ба фитроки дунон тааллуқ макун. *Ҷомӣ*

**ТАМАЛЛУҚГӮ** تملق گو касе, ки тамаллуқ мегӯяд, чоплус, хушомадгӯй, лаганбардор.

Донишат гар ҳаст, асбоби тамаллуқгӯ мабош,
Зевараш лозим набошад, ҳаст ҷавҳар теғро.
*Савдо*

**ТАМАНДА** تمنده каҷзабон, касе, ки забонаш мегирад, тутула.

Ба бурҳон нақӯ донам ин сар дурудан,
Чӣ гӯям, чу бошад забонам таманда.
*«Луғати фурс»*

**ТАМАННО** *а.* تمنا||تمنی хоҳиш, орзу, умед, илтимос.

Нахостам зи таманно магар ки дастуре,
Наёфтам зи атоҳо магар пушаймонӣ. *Рӯдакӣ*

Рӯи ту ба ин дида тамошо натавон кард,
Васли ту ба ин сина таманно натавон кард.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ТАМАРРУД** *а.* تمرد саркашӣ, гарданкашӣ, беитоатӣ, мухолифат.

Аҳли ҳисор дарвозаҳо баркашида, изҳори тамарруд карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМАРРУН** *а.* تمرن варзидан, муморисат кардан, одат кардан ба чизе.

Ҳар малака ба тамаррун бар амал русухи бештар гирад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАМАССУК** *а.* تمسک **1.** чанг задан; часпидан, овезон шудан ба чизе.

Муддате ба ҳар баҳонае тамассук меҷуст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**тамассук кардан** чанг задан, часпидан ба домани касе.

Зи муволоти ин ду рукни шариф
Ҳам тамассук кунам, ҳам истизҳор. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* ҳуҷҷат, санад, шаҳодатнома.

Малик Қоҷӣ он занро гуфт: ... Биё, қадре об дар давоти ман бирез, то тамассуке барои ту нависам.
*«Таърихи Фаришта»*

**ТАМАССУЛ** *а.* تمثل масал овардан ҳангоми нутқ, масал задан дар вақти гапзанӣ.

Изҳори башорат карда ба ин байт тамассул... намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМАСХУР** *а.* تمسخر масхара, ришханд.

Аз сари ҳазлу тамасхур тақозои азоб... карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Написандад фатонати доно
Бо тамасхур ситоиши кумало. *Бедил*

**ТАМАТТӮЪ** *а.* تمتع лаззат бурдан; манфиат, фоида, баҳра.

Аз лаззати ҳаёт надорад таматтӯе,
Имрӯз ҳар кӣ ваъдаи фардош медиҳад. *Ҳофиз*

Подшоҳ низ истимолати фуқаро ва сипоҳи он ҷо нокарда, ба фикри таматтӯи нафсонии худ машғул шуд. *Аҳмади Дониш*

**таматтӯъ бурдан** фоида бурдан; лаззат дидан.

Таматтӯе, ки ман аз умр дар ҷаҳон бурдам,
Ҳамон ҷафои падар буду силии устод. *Саъдӣ*

**таматтӯъ ёфтан** фоида дидан; лаззат ёфтан.

Таматтӯъ зи ҳар гӯшае ёфтам,
Зи ҳар хирмане хӯшае ёфтам. *Саъдӣ*

**ТАМАЪ||ТАМЪ** *а.* طمع бо хирс ба чизе чашм дӯхтан; ҳирс, оз; чашмдошт, умед.

Чун писари вай [хотуни Бухорхудот] хурд буд, ҳар касе аз аҳлон бад-ин мулк тамаъ кардандӣ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Тамъи васли ту надорам аз он-к
Ваъдаат дар забон намегунҷад. *Анварӣ*

**тамаи хом** орзуи беасос, чашмдошти беҳуда, умеди хом.

Тамъи хом аст он, махӯр хом, эй писар,
Хом хӯрдан иллат орад дар башар. *Румӣ*

**тамаъро се ҳарф аст, ҳар се тиҳӣ** *зарб.* киноя аз беҳосил ва бефоида будани ҳар тамае (дар хатти арабӣ калимаи «тамаъ» бо се ҳарф навишта мешавад, ки миёни ҳар се холӣ ва бенуқта аст).

Қанори ҳирс, дило, пур куҷо тавонӣ кард
Ту аз тамаъ, ки се ҳарфи миёнтиҳӣ афтод.
*Салмони Соваҷӣ*

**ТАМАЪГИН** طمع‌گین тамаъкор, ҳарис, озманд; орзуманд, умедвор.

Кардӣ аз бӯса тамаъгинаму ранҷидӣ, лек
Оҳ, аз ин ҳилаам аз хеш ҷудо афкандӣ. *Шоҳин*

**ТАМАЪКОР** طمعکار ҳарис, озманд.

Тамаъ пои дилро ба ҷуз банд нест,
Тамаъкор марди хирадманд нест. *Ҷомӣ*

Ранги тамаъкор зард аст. *Зарбулмасал*

**ТАМАЪСАРОЙ** طمعسرای: **тамаъсарои зуҳур** *кинояз аз* дунъё.

З-ин намат дар тамаъсарои зуҳур
Ҳамаро суди хештан манзур. *Бедил*

**ТАМАЪҶӮ(Й)** طمع‌جو(ی) он кӣ аз паи тамаъ мегардад.

Қосаи гирдобаму абри тамаъҷӯ нестам,
Медиҳад чашмам ба мардум об аз дарьёи хеш.
*Сайидо*

**ТАМАҲҲУД** *а.* تمهد **1.** омодашавӣ; **2.** ҷо гирифтан; **3.** даст ёфтан ба чизе.

**ТАМАҲҲУЛ** *а.* تمهل даранг кардан; даранг, оҳистагӣ, сустӣ.

**ТАМВЕҲ** *а.* تمویه **1.** ҳал додан бо нуқра ё тилло; зарандуд кардан, бо оби тилло ё нуқра пӯшондани рӯи чизе; **2.** *маҷ.* ботилро ҳақ ва ё ҳақро ботил нишон додан; тазвир, макру фиреб, талбис.

Эзид... маро аз тамвеҳ ва талбис кардан мустағнӣ кардааст. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**ТАМВИҲОТ** *а.* تمویهات *ҷ.* **тамвеҳ** 2.

Бар тамвиҳоте, ки дар боби фалонӣ карданд, воқиф шавад. *Авфӣ*

**ТАМДЕҲ** *а.* تمدیح мадҳ, сано.

**ТАМЗИҶ** *а.* تمزیج аралаш кардан; халт додан, омехтан.

Ва ин таркиб мукаддар ва бесафо гашта буд ба сабаби тахлит ва тамзиҷ. *Аҳмади Дониш*

**ТАМИЗ** تمیز **1.** фарқ, имтиёз ва ҷудо намудани сара аз носара, нек аз бад; **тамиз додан** (*ё* **кардан**) фарқ кардан, фарқ кунондан.

Бад-он сифат, ки ҳаким фармуда буд, ҳуққаҳои бисьёр дид ва, бе он ки тамиз кунад, якеро бардошт. «*Нигори дониш*»

Ҳарчанд об шуд дили ман, бешуур нест,
Бегонаро тамиз кунад беҳ зи ошно. *Соиб*

**2.** салимфикрӣ, ақлу ҳуш.

Чу Юсуф касе дар салоҳу тамиз
Ба чил сол бояд ки гардад Азиз. *Саъдӣ*

**аҳли тамиз** *одамони оқил, доно, ҳушьёр;* **тамиз доштан** ақлу идрок доштан; боадаб будан.

Ҷаҳд шарти кор омад, эй азиз,
Ҷаҳд мекун, ҷаҳд, гар дорӣ тамиз. *Румӣ*

◇ **синни тамиз** синни балоғат.

**ТАМИМА** *а.* تمیمه тӯмор, ки аҳли хурофот гӯё барон нигоҳ доштан аз чашми бад ба гардан меовезанд; бозубанд.

Ту зи ғайбат ҷанибаташ бастӣ,
В-аз намима тамима пайвастӣ. *Ҷомӣ*

**ТАМКИН** *а.* تمکین **1.** ҷо додан, по бар ҷо кардан, устувор кардан.

Онро, ки ту ёрӣ диҳӣ, ёрӣ диҳад чархи фалак,
В-онро, ки ту тамкин кунӣ, бар номи дил гардад
макин. *Фаррухӣ*

**2.** виқор, эътибор, вазнинӣ.

Давлати фақр, худоё, ба ман арзонӣ дор,
К-ин кароматт сабаби ҳашмату тамкини ман аст.
*Ҳофиз*

**3.** имконият, мумкин будан.

Бо худ гуфтам: Ин пайғом бояд набишт, агар тамкини гуфтор наёбам, бихонад ва ғараз ҳосил шавад. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**ТАМЛИК** *а.* تملیک касеро молики чизе кардан; соҳибихтиёр кардан.

Бубин ба қасри Сикандар ба чашми ибратбин,
Чӣ гуна мулки ҷаҳон рафтан аз яди тамлик.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ТАММОР** *а.* تمار хурмофурӯш.

**ТАММОЪ** *а.* طماع пуртамаъ, тамаъкор, тамаъкунанда.

Ба рӯи худ дари таммоъ боз натвон кард,
Чу боз шуд, ба дуруштӣ фароз натвон кард. *Саъдӣ*

**ТАМОДӢ** *а.* تمادی дарозӣ, тӯлкашӣ, дароз шудани муддат.

Аз шиддати тамодии меҳнат... нолиш кард.
«*Равзат-ус-сафо*»

Тамодӣ ёфт айёми висолаш,
Дар он давлат зи чил бигзашт солаш. *Ҷомӣ*

**ТАМОЗӮҲ** *а.* تمازح бо ҳамдигар мазоҳ кардан, шӯхӣ кардан, ҳазл кардан.

**ТАМОЛУК** *а.* تمالک худро дошта тавонистан, ба нафси худ молик будан.

Инони тамолук... аз дасти ӯ берун рафт. *Авфӣ*

Ҳеҷ офаридаеро чандин ҳазму хирад ва тамолуку тамосук натавонад буд. «*Калила ва Димна*»

**ТАМОМ** *а.* تمام **1.** пурра, комил.

Гӯ: Шамъ маёред дар ин ҷамъ, ки имшаб
Дар маҷлиси мо моҳи рухи дӯст тамом аст.
*Ҳофиз*

**2.** ҳама, ҳамагӣ.

Тамоми майкадаҳоро ба ҳукми дил гаштам,
Ба даври чашми ту як кас наёфтам ҳушьёр.
*Мулҳам*

**3.** кифоякунанда, басанда, кофӣ.

Таоми бисьёр фиристодӣ, чунон ки ҳама лашкарро тамом будӣ. *Авфӣ*

**4.** охир; поён, анҷом; **тамом шудан** (*ё* **гаштан**) а) пурра шудан, комил шудан.

Хамидақомату зору низор шав, яъне
Чу моҳи нав ками худ гир, то тамом шавӣ.
*Ҳилолӣ*

б) ба поён расидан, анҷом ёфтан.

Маҷлис тамом гашту ба поён расид умр,
Мо ҳамчунон дар аввали васфи ту мондаем.
*Саъдӣ*

в) *маҷ.* мурдан, фавт кардан.

**ТАМОМАТ** *а.* تمامت **1.** пурра, комил; **2.** ҳама, ҳамагӣ.

Баъзе бар онанд, ки таомомати ахлоқ табииянд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАМОМАҶЗО** تمام‌اجزاء комил, бенуқсон, пурра.

Иззати бетолеон ҳаргиз тамомаҷзо набуд,
Домане гар дошт ин хилъат, гиребоне надошт.
*Абдурразоқи Файёз*

**ТАМОМРАС** تمام‌رس комилан пухта; тамоман расида.

Тамомрас набувад бодае, ки каф дорад,
Ки айбдор бувад гавҳаре, ки таф дорад. *Соиб*

**ТАМОМЪИЁР** تمام‌عیار комил, пурарзиш, холис.

З-он ки нақди сухан дар ин бозор
Гарчи бошад чу зар тамомъиёр... *Ҷомӣ*
Ғубори маркабат он кимиёи мӯътабар аст,
Ки гашт сиккаи хуршед аз ӯ тамомъиёр.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ТАМОМЬЯРОҚ** تمام‌یراق мусаллаҳ, пурра яроқдоршуда, яроқноки пурра.

Хоҷа... бо бист ҳазор савори тамомьяроқ... аз об убур намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАМОМӢ** تمامی **1.** пуррагӣ, комилӣ, мукаммалӣ.

Пеши арбоби донишу ирфон
Кай бувад ин тамомӣ, он — нуқсон?! *Ҷомӣ*

**2.** ҳамагӣ; **3.** пуррагӣ, бадр будан (доир ба моҳ).

Акнун, ки маҳе бад-он тамомӣ
З-он турра кашад снёҳномӣ... *Шоҳин*

**ТАМОРУЗ** *а.* تمارض худро ба беморӣ задан, худро ба таври сохта бемор вонамудан.

...Ҳила барангехт ва таморуз намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМОС(С)** *а.* تماس ба ҳамдигар расидан, ба якдигар суда шудан.

**ТАМОСИЛ** *а.* تماثیل *ҷамъ* 1. *ҷ.* **тимсол.**

...Ҳавзе аз нуқра сохта буданд, ки аз манофизи он тамосил шаробу арақ ва соири мускирот берун омада дар он ҳавз мерафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бут, санам.

Ман аз ғусса ранҷуру аз хоб маст,
Ки ногаҳ тамосил бардошт даст. *Саъдӣ*

**ТАМОСС** *а.* تماس *ниг.* **тамос(с).**

**ТАМОСУК** *а.* تماسک **1.** худдорӣ, хештандорӣ.

Инони тамосук аз дасти ӯ берун рафт. *Авфӣ*
Малик ӯро бидид, ҳайрон бимонд... ва сидқи рағбат инони тамолуку тамосук аз вай бисиtад. *«Калила ва Димна»*

**2.** *маҷ.* сабру таҳаммул.

**ТАМОСУЛ** *а.* تماثل монандӣ, шабоҳат; мисли ҳамдигар будан.

Гоҳ тартиби офаринишро
Бар тариқи тамосулу табьин... *Заҳири Форьёбӣ*

**ТАМОХАРА** تماخره сухане, ки ба тариқи шӯхӣ гуфта мешавад; шӯхӣ, ҳазл.

Гар ту тамохара кунӣ андар чунин сафар,
Бар хештан кунӣ ту, на бар ман тамохара.
*Носири Хисрав*

**ТАМОШО** *а.* تماشا **1.** сайр, гардиш, саёҳат; **тамошои хокдон** сайри дунъё, ҷаҳонгардӣ.

Ҷаро ба олами аслии хеш вонаравам,
Дил аз куҷову тамошои хокдон зи куҷо?
*Шамси Табрезӣ*

**2.** дидан, нигоҳ кардани манзарае; нигоҳ кардан ба чизи завқангез; манзара, намоиш.

Ба гӯшае бинишин сархушу тамошо кун
Зи ҳодисоти замонӣ рухи шакардаҳане. *Ҳофиз*

Чӣ суд аз тамошо, гарат нест чашм,
Ки аз худ надорад кулоҳи ту пашм. *Бедил*

**ТАМОШОГОҲ‖ТАМОШОГАҲ** تماشاگاه‖تماشاگه **1.** ҷои тамошо.

Ҷаъди ӯ ақлу рӯҳро хиргаҳ,
Чашми ӯ чашмро тамошогаҳ. *Саноӣ*
Ҷабин беайбу рухсоре санавбарҷилва бемайле,
Тамошогоҳи бенуқсе, гулистони баанҷоме. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* дунъё.

**ТАМОШОКАДА** تماشاکده тамошохона, ҷои тамошо.

Гулшан азбаски зи рӯи ту тамошокада аст,
Тукмаи гул нигаҳи дидаи ҳайратзада аст.
*Шавкат*

**ТАМОШОХОНА** تماشاخانه ҷои тамошо, тамошогоҳ.

Ҳалқаи зулфаш тамошохонаи боди сабост,
Ҷони сад соҳибдил ин ҷо бастаи он мӯ бубин.
*Ҳофиз*

**ТАМОШОӢ** تماشائی тамошокунанда.

Ба ҳар диёр, ки, Махфӣ, зи рӯи истиғно
Ҷунун ба ҷилва дарояд, хирад тамошоист.
*Махфӣ*

**ТАМОЮЛ** *а.* تمایل моил шудан; майл, рағбат.

Навҷавоне... гӯши ҳуш бар овоз ниҳода, дар диққати ашъори вай тааммуле мекард ва аз лаззати алҳони ӯ тамоюле менамуд. *Ҷомӣ*

**ТАМР I** *а.* تمر хурмо; **тамри ҳиндӣ** меваи туршест дар Ҳиндустон, ки мазаи моил ба ширинӣ дорад; тамаринд.

Даст дар оши туруш зан, ки ба ғоят хуб аст,
Тамри ҳиндию сумоқ асту дигарш анор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ТАМР II‖ТИМР** تمر *тиб.* бемории чашм, ки ба кӯрӣ сабаб мешавад ва онро оби марворид ҳам мегӯянд.

**ТАМРИН** *а.* تمرین машқ, варзиш.

**ТАМС** *а.* طمث **1.** хуни ҳайз, ҳайз дидани занон; **2.** рим, чирку фасод.

**ТАМСИЛ** *а.* تمثیل **1.** мисол овардан, ташбеҳ кардан.

Номус гуфт, ки оби ҳайвон тамсил аст ва онро таъвил аст. *Яҳёи Себак*

**2.** *адш.* достонеро ҳамчун масал нақл кардан.

Чанд бошам дар ҳавояш заррапаймои ҳазиз,
Дар қиёс оронши тамсил истиқро кунам. *Шоҳин*

**ТАМУЗ** تموز **1.** моҳи даҳўми сурьёнӣ, ки ба моҳи июль рост меояд; **2.** тобистон; гармои тобистон.

Тамузаш гули кўҳсорӣ диҳад,
Зимистон насими баҳорӣ диҳад. *Низомӣ*

Оташ ба чаман зад шарафи фасли тамузам,
Хуршед фурў рафт зи торикии рўзам. *Махфӣ*

Аз ин ҷиҳат дар тамузи тобистон… сафар кардан камоли аҳмақист. *Аҳмади Дониш*

**ТАМУК** تموک **1.** нишонаи тир, ҳадаф; **2.** як навъ тири нўгғафс, ки аз тан ба осонӣ намебарояд; **3.** *маҷ.* ҳар чизе, ки дар чизе фурў меравад ва бароварданаш душвор аст.

**ТАМШИЯТ** *а.* تمشیت ҷорӣ кардан, равон кардан; пеш бурдан; иҷро кардан, ба ҷо овардан.

Дар файсала ва тамшияти умури вазорат аҷзу заъф дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ман мутасаддии тамшияти он [издивоҷ] мегардам. *Аҳмади Дониш*

**ТАМЪ** *а.* طمع *ниг.* **тамаъ.**

**ТАМҒО||ТАМҒА** *т.* تمغا||تمغه||طمغا||طمغه мўҳр, нишона.

То бар сари дастор кунад тамғаи доғаш,
Ошиқ чу гул ин лахти дили сўхта дорад.
*Заҳири Форьёбӣ*

Тамғочии ғами ту зад аз ашки оли ман
Тамғои сурх бар вараqи зарри ҷаъфарӣ.
*Пури Баҳои Ҷомӣ*

**ТАМҒОЧӢ** *т.* تمغاچی||طمغاچی *таър.* боҷгиранда, касе ки дар дарвозаи шаҳр истода аз молҳои ворида боҷ мегирифтааст.

Қаманде чу абрўи тамғочиён
Ба ҳам чун камонгўшаи чочиён. *Низомӣ*

**ТАМҲИД** *а.* تمهید **1.** густурдан, ҳамвор кардан; **2.** фароҳам кардан; **3.** омода кардан, тайёр кардан; муқаддима.

Чун ба сўҳбати подшоҳ даромад, бе тамҳиде ва муқаддимае дасти амирзодаро гирифта мегуфт…
*Аҳмади Дониш*

Далел ин бас, ки бе тақрибу тамҳид
Бар айвони азизи Миср тобид. *Нозим*

**тамҳиди муқаддимот** тайёр кардани замина барои коре.

Ғарази олӣ аз талфиқи ин калимот ва тамҳиди ин муқаддимот он аст, ки… *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАМҶИД** *а.* تمجید бузург шумурдан; мадҳ, ситоиш

**ТАН** تن **1.** бадан, ҷисм.

Агар худ бимонӣ ба гетӣ дароз,
Зи ранҷи тан ояд ба рафтан ниёз. *Фирдавсӣ*

Тани бе дарди дил ҷуз обу гил нест. *Зарбулмасал*

**тани пок** бадани беғубору латиф ва зебо.

Нест ҷонро бо тани поки ту асло нисбате,
Ин тани поки ту сад раҳ поктар аз ҷони пок.
*Ҳилолӣ*

**2.** нафар, шахс, кас.

Хотун ҳаштод тан аз маликзодагон ва деҳқонони Бухоро ба гарав ба Саид дод.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аз он ҷумла дар тўи хатнаи амир Ҳайдар аз уламо ду-се тан дар валимаи ў ҳозир буда.
*Аҳмади Дониш*

**тани танҳо** а) яккаву танҳо, бекас, муҷаррад.

Агар ду ёри мувофиқ забон яке созанд,
Фалак ба як тани танҳо чӣ метавонад кард?
*Соиб*

б) ҷисми холӣ, колбуди беҷон.

Дар ишқи ту сабру дилу динам шуду акнун
Мондаст дар ин воқеа, Шоҳӣ, тани танҳо. *Шоҳӣ*

**тане чанд** якчанд кас.

Тане чанд аз равандагони муттафиқ дар сиёҳат буданд ва шарики ранҷу роҳат. *Саъдӣ*

◇ **тани аз ҷон ҷудомонда** тани мурда, тани беҷон.

Забони муғаннӣ бурун з-он садо
Бувад чун тане монда аз ҷон ҷудо. *Ҷомӣ*

**тани бедил** каси беҳис.

Тани бедил ҷуволи гил бошад. *Зарбулмасал*

**(ин) тани ширин** *киноя аз* маҳбуба.

Шираи ҷонҳои ширин баркашиданд аз ниҳон
В-ин тани ширин аз он ширинии ҷон рехтанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**тан ба тан** а) як ба як; б) тамоман, комилан, ба таври куллӣ.

Даст бишў з-оби касон тан ба тан,
Даст машў з-оби рухи хештан. *Хисрави Деҳлавӣ*

**тан (дар)додан** таслим шудан, худро фидо кардан, тобеъ шудан.

Ду гувоҳ гузаронидам, тан дардеҳ. *Авфӣ*

Тан намедод ба ишқи ту дили саркаши ман,
Оқибат дар раҳи таслиму ризо афкандӣ. *Шоҳин*

**тан задан** а) хомўш шудан, таҳаммул кардан, худдорӣ кардан.

Қ-эй шарарнағма, соате тан зан!
Бар чароғи фасона доман зан! *Бедил*

б) гурехтан, фирор кардан.

Рав, ки чунин хоҳамат, ки тан занӣ, эй васл,
То бикунад ҳаҷр ҳар ҷафо, ки тавонад. *Анварӣ*

**тан ниҳодан** *ниг.* **тан (дар)додан.**

Тан ба бечорагию гурсинагӣ
Бинеҳу даст пеши сифла мадор. *Саъдӣ*

**тан парастидан** танпарастӣ кардан, танпарварӣ (пурхўрӣ) ва роҳатталабӣ кардан.

Дигар гуфт, к-онро ту доно махон,
Кӣ танро парастад ба ҷони равон. *Фирдавсӣ*

**тан парвардан** тан фарбеҳ кардан, роҳат ёфтан; таносоӣ, танпарастӣ кардан.

На гўё забону на ҷўё хирад,
Зи хору зи хошок тан парварад. *Фирдавсӣ*

**тан сипар кардан** ба муҳофиза омода будан; ба фидокорӣ тайёр будан.

Тани худ сипар кард бе тарсу бим,
Ки захме наёяд бар он ҷони пок. *Ҷомӣ*

**ҷавшан шудани тан** бисьёр тир хўрда захмӣ шудан.

Дилам аз касрати пайкони ту аз тан шудааст,
Танам аз навакн диддўзи ту ҷавшан шудааст. *Соиб*

**тан аз арвоҳ пардохтан** *киноя аз* мурдан.

Ҷамъе аз тарафайн тан аз арвоҳ пардохтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**тан аз ҷон пардохтан** *кинояаз* куштан.

Тани ман мапардоз хира зи ҷон,
Биёбӣ зи ман, ҳар чӣ пурсӣ нишон. *Фирдавсӣ*

**тан ба ҳаводис гузоштан** босабр будан, ботоқат будан.

Тан ба ҳаводис гузор, Соиб, агар пухтаӣ,
Қ-обила чун пухта шуд, рӯзии ӯ ништар аст. *Соиб*

**аз тан паридани ҷон** *кинояаз* мурдан, беҷон шудан.

Бад-ӯ гуфт, к-он кас, ки мораш газид,
Ҳаме аз танаш ҷон бихоҳад парид. *Фирдавсӣ*

**аз тан сар баровардани мӯй** ниҳоят ғазабнок шудан, хашмгин шудан.

Барошуфта шуд шоҳ аз зиштрӯй,
Чу теғ аз танаш сар баровард мӯй. *Низомӣ*

**дар тан кардан** пӯшидан.

Чу ҳамчун занон ҳулла дар тан кунам,
Ба мардӣ куҷо дафъи душман кунам? *Саъдӣ*

**ТАНА** I تنه пояи дарахт ва бутта, соқи дарахт аз замин то ҷудо шудани шохаҳо.

Ҳар тана бигзашта зи чатри саҳоб,
Панҷа зада бар самари офтоб. *«Таърихи Сайидроқим»*

Барҳана гашта танаи гул ба боғ,
Бод кунон хаскашӣ аз рӯи лоғ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНА** II تنه: **танаи анкабут** танидаи тортанак, тори тортанак.

Чанд парӣ чун магас аз баҳри қут
Дар даҳани ин танаи анкабут... *Низомӣ*

**ТАНАББӮҲ** *а.* تنبه **1.** бедор шудан; бедорӣ; **2.** ба худ омадан; ◇ **танаббӯҳ кардан** огоҳонидан, хабар додан.

Агар алаф камӣ кунад ё эҳтиёҷ ба мадад дошта бошед, моро танаббӯҳ кунед. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАНАВВӮОТ** *а.* تنوعات *ҷ.* **танаввӯъ.**

З-ихтилофи танаввӯоти зуҳур
Шуд мураттаб аволими машҳур. *Ҷомӣ*

**ТАНАВВӮЪ** *а.* تنوع гуногунӣ, гуногуншавӣ, ҳархелагӣ.

Танаввӯи шеъри форсӣ аз доираи инҳисор берун аст. *«Хизонаи омира»*

**ТАНАДДУМ** *а.* تندم пушаймон шудан; афсӯс хӯрдан.

Ҳорун пӯшида касон гумошта буд, ки ҳар кас зери дори Ҷаъфар гаштӣ ва танаддуме ва таваҷҷӯҳе намудӣ, бигирифтандӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ТАНАЗЗУЛ** *а.* تنزل поин омадан, фуруд омадан, паст рафтан.

Таназзул обро аз пармхӯист,
Баландӣ кӯҳро з-он сахтрӯист. *Нозим*

Агар нек тааммуқ кунӣ, ин ҳама таназзул ва харобии ин давлат аз беақлӣ ва беиқтидории подшоҳу вазир рӯй дод. *Аҳмади Дониш*

**ТАНАЗЗӮҲ** *а.* تنزه **1.** дурӣ; дур шудан аз айбу олоиш; покизагӣ, покдоманӣ.

Мутобиқи таназзӯҳ ва кибриёи ӯ бувад, аз калом ва баёни мо сурат нагирад. *Аҳмади Дониш*

**2.** сайру гашт дар ҳавои тоза, сайр дар боғу бӯстон; хушӣ, тафреҳ.

Чун омад, рӯзе чанд ба дари Таом равем таназзӯҳ ва сайду тамошоро. *«Таърихи Систон»*

Қуббаи аз булӯр... назди подшоҳе ба тӯҳфа овардаид..., бифармуд, ки дар хизонаи хосса забт намоянд, то ба ҳар вақт ба мушоҳадаи он таназзӯҳ ҷӯяд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАНАНД‖ТАНАНДА‖ТАНАНДУ** تنند‖تننده‖تنندو тортанак, анкабут.

Зи борикию сустӣ ҳар ду поям
Ту гӯӣ пои ман пои танандуст. *Оғоҷӣ*

Тананда дар амал беҳтар зи ҷӯлоҳ
Аз он маънӣ, ки ин роҳ асту он ҷоҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНАССУК** *а.* تنسک парастиш, худоҷӯӣ; порсоӣ.

Рӯй ба ибодат овард ва ба танассук тамассук ҷуст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАНАССУМ** *а.* تنسم **1.** ҳаворо ба худ кашидан, нафас кашидан; бӯидан; **2.** *маҷ.* хабар гирифтан.

Димна гуфт:... Шатрабаро бинам ва аз мазмуни замири ӯ танассуме кунам. *«Калила ва Димна»*

**ТАНБОН** تنبان *ниг.* **тунбон.**

**ТАНБУҚ** تنبوک **1.** парраи зин, паҳлуи зин; **2.** каббода, камони махсусе, ки бо он варзиш мекардаанд.

**ТАНБӮР** طنبور‖تنبور *мус.* яке аз олоти торноки мусиқӣ, ки дастаи дароз ва косаи хурд дорад.

Танбӯри пур зи хотами бобо аз они ман
В-он нағмаҳои тарна-таранно аз они ту. *Мушфиқӣ*

**ТАНВИН** *а.* تنوین *грам.* бо овози «н» талаффуз кардани садоноки муайян дар охири калима ва инчунин аломати махсус, ки он се хел мешавад: 1) танвини фатҳа — бо фатҳа (забар) хонда шудани «н», мас.: комил, тамом — комилан, томоман; 2) танвини касра — бо касра (зер) хонда шудани «н», мас.: зулумот — зулумотин; 3) танвини замма — бо замма (пеш) хонда шудани «н», мас.: маълумот — маълумотун; ◇ **танвини ду абрӯ** хамидагии ду абрӯ.

Зи танвини ду абрӯяш ишорат
Чунон равшан, ки маънӣ аз иборат. *Ҳозиқ*

**ТАНВИР** *а.* تنویر равшан кардан, нуронӣ кардан; равшан шудан.

Танвири таҳқиқи хилофати инсон... ба ду чиз манут аст; яке, ҳикмати болиға, ... дуввӯм, қудрати фозила. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Ба пеши рӯи ту моҳ ҳайкалест зулмонӣ,
Чӣ гуна даъвии танвир мекунад моҳтоб?! *Васлӣ*

**ТАНГ** I تنگ **1.** бевусъат, камбар, борик; *муқобили* **васеъ.**

Хоҳӣ, ки по ба кӯчаи осудагӣ ниҳӣ,
Якчанд рӯз дар гарави кафши танг бош. *Сайидо*

Чашм бар атласи афлок надорад Соиб,
К-ин қабоест, ки бар қомати ҳиммат танг аст. *Соиб*

**2.** *маҷ.* сахт, маҳкам, зич.

Падар Золро танг дар бар гирифт,
Шигифтӣ хурӯшидан андаргирифт. *Фирдавсӣ*

Гирифта танг чунонам ғами ту дар оғӯш,
Ки мурғи рӯҳ маро дар қафас намегунҷад.
*Махфӣ*

**3.** *маҷ.* ғамгин, боандӯҳ, андӯҳгин.

Аз бешию кам(м)ии ҷаҳон танг макун дил,
Бо даҳр мудоро куну бо халқ мувосо.
*Носири Хисрав*

**дили танг, синаи танг** дили андӯҳгин, дили ғамнок.

Чун ғунча агар синаи тангам бишикофӣ,
Донӣ, ки набудаст дилафгортар аз ман. *Ҳилолӣ*

Мабод дар дили тангам ғами ту роҳ наёбад,
Ба ҳеҷ боб нахоҳам, ки чоки сина бидӯзам.
*Мушфиқӣ*

**танг шудани дил** зиқ шудан, хафа шудан.

Дилаш тангу даҳон тангу миён танг,
Зи дилтангӣ шуда бар вай ҷаҳон танг.
*Фахриддини Гургонӣ*

Шуд танг дилам, даҳони вай ку?
Шуд мӯй танам, миёни вай ку? *Шоҳин*

**4.** *маҷ.* ноёб, камчин.

На бар коми дил гарчи э-он танг нест,
Ки ин ҷинс дар шаҳри мо танг нест. *Ҳофиз*

**5.** наздик, қариб; зич.

...Ки тӯронсипаҳ сӯи ҷанг омаданд,
Рада баркашиданду танг омаданд. *Фирдавсӣ*

**6.** дара; **танги кӯҳ** дараи кӯҳ.

Оҳу зи танги кӯҳ биёмад ба дашту роғ,
Бар сабза бода хуш бувад акнун, агар хӯрӣ.
*Рӯдакӣ*

**7.** *маҷ.* тасма, расан, ресмоне, ки бо он чизеро ба чизе мебананд; аил, пуштанг.

Дигар рӯз, к-ин бӯри беҷодаранг
Зи паҳлуи шабдез бикшод танг... *Низомӣ*

Танги аспи яке аз туркманон суст шуда, зини асп бигардид. *«Таърихи Фаришта»*

Подшоҳ... фармуданд, ки... сипоҳиён зинҳои мурассаъро ба аспони биёбоннавард ниҳанд ва тангро бар эшон танг баркашанд. *«Фатҳнома»*

**8.** бор; халта, ҷувол; пуштора; даста, дарза.

Лаби ширини ту бо танги шакар мемонад,
Дури дандони ту бо иқди гуҳар мемонад.
*Барандуқ*

Ба восита он ки чанд танг ҳезум бар сари роҳ афтода буд, мулозимон... бистоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **танг сандуқ** *киноя аз* тобут.

Яке танг сандуқ аз он баҳри мост,
Дарахте, ки тарьёқи ӯ заҳри мост. *Фирдавсӣ*

**даҳани танг** даҳони зебои маҳбуба.

В-он даҳани танги ту гӯй касе
Донакаке нор ба ду ним кард. *Рӯдакӣ*

Дандони ёр дар даҳани танг хуш намуд,
Дар коми ҳуққа донаи дурри Адан лазиз. *Ҳофиз*

**дидаи (ё чашми) танг** чашми гурусна; *киноя аз* ҳарисӣ ва баднафсӣ.

Рӯдаи танг ба як нони тиҳӣ сер шавад,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг.
*Саъдӣ*

Он шунидастӣ, ки дар саҳрои Ғӯр
Борсолоре бияфтод аз сутур,
Гуфт: Чашми танги дуньёдорро
Ё қаноат пур кунад ё хоки гӯр. *Саъдӣ*

**танг будани гиреҳ** бахил будан, бахилӣ кардан.

Зар чу фузун аст, гиреҳ танг чист?!
Сар чу бузург аст, кулаҳ танг чист?!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**танг будани (ё омадани, шудани) қофия** а) кор ба тангӣ афтодан; б) дар ҷавоб дармондан.

Ду ҷаҳон соғари таклифи зи худ рафтани мост,
Дили ҳар кас ки тапад, қофия танг аст ин ҷо.
*Бедил*

**танг гирифтан** *касеро ё ба касе* ба касе азоб додан, касеро ба сахтӣ дучор кардан; **танг гирифтани кор** *ниг.* **танг кардани кор.**

Бад-ин тезӣ андарнаёяд ба ҷанг,
Набояд гирифтан чунин кор танг. *Фирдавсӣ*

Магир имрӯз бар ман корро танг,
Мазан бар шишаи маъсумиям санг. *Ҷомӣ*

**танг кардани кор** фишор додан, вазъиятро сахт кардан.

Чун амири Ҳирот кор бар вай [Муқаннаъ] танг кард..., ин сипаҳсолор, ки дар ҳисор буд, дари ҳисор бикушод. *«Таърихи Наршахӣ»*

**(ба) танг овардан** безор кардан, бениҳоят ситаму ранҷ расонидан.

Амир... донист, ки тоҷикҳо ва бекбачаҳо Муғро ба танг овардаанд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**(ба) танг омадан** безор шудан; оҷиз шудан, ба вазъияти сахт гирифтор шудан.

Ноларо ҳарчанд мехоҳам, ки пинҳон баркашам,
Дил ҳамегӯяд, ки ман танг омадам, фарьёд кун!
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дили девона зи ишқи ту ба танг омадааст,
Ноалашро зи дилат тир ба санг омадааст. *Савдо*

**ба танг будан** дар аҳволи сахт будан, сахтӣ кашидан.

Саҳроиён зи косаи чӯбини ту ба танг,
Исқотиёну косагарон аз ту дар фиғон. *Сайидо*

Ҳарчанд ки мо на марди ҷангем,
Аз ҷанг на ончунон ба тангем.
Рӯзе, ки занӣ ту кӯсу ное,
Мо низ занем дасту пое! *Ҷомӣ*

**танг омадани даҳон дар ҷавоб** қасдан ҷавоб надодан.

Бо лабат дорам суоле, чун кунам?
Танг меояд даҳонат дар ҷавоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**гузаргоҳ бар мӯр танг кардан** дар ҷанг чунон бо душман зич пайвастан, ки ҳатто мӯрча ҳам маҷоли гузаштан аз байн надошта бошад.

Ба шамшери пӯлоду тири хаданг
Гузаргоҳ бар мӯр карданд танг. *Низомӣ*

**ТАНГ** II تنگ: **Танги Лӯшо** китоби Лӯшо ном наққоши машҳури румӣ, ки онро бо Аржанг (Артанг) ном китоби Монӣ (ки мансуб ба Чин аст) баробар мекунанд.

Ба номи қайсарон созам тасониф
Беҳ аз Аржанги Чину Танги Лӯшо. *Хоқонӣ*

**ТАНГА** I تنگه *пули сикка задашуда, ки ба 15-20 тин баробар аст;* ◇ **тангаашро наметавон хурд кард** *зарб.* дар бораи одами тавоною бақувват гуфта мешавад.

**ТАНГА** II تنگه гулӯгоҳ, буғоз.

**ТАНГА** III تنگه: **тангаи буғро** оши ришта, оши лағмон, ки Буғрохон, подшоҳи Хоразм, онро дӯст медоштааст.

Қалья сарроф асту равған муштарӣ,
Дар миёншон тангаи буғро хуш аст.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ТАНГАЙШ||ТАНГЪАЙШ** تنگ‌عیش фақир, бечиз, камбағал.

**ТАНГБОР** تنگبار **1.** касе, ки каси дигарро ба ҳузури худ роҳ намедиҳад; **2.** ҷое, ки ба он ҳар кас роҳ ёфта наметавонад.

Дили шаҳ дар он маҷлиси тангбор
Ба абрӯфарохӣ даромад ба кор. *Низомӣ*

**3.** чизи камьёб, азиз.

Мардумӣ тангбор гашт чунон-к
Аз дараш остон ба кас нарасад. *Хоқонӣ*

**4.** *маҷ.* яке аз номҳои худо.

**ТАНГДАСТ** تنگدست фақир, бечиз, қашшоқ.

Аз ҳасрати даҳонаш омад ба танг ҷонам,
Худ коми тангдастон кай з-он даҳон барояд? *Ҳофиз*

Диҳад гардун ба сад андеша коми тангдастонро,
Аз он шабнам ба коми ғунчаи гул дер мерезад. *Сайидо*

**ТАНГДАҲАН** تنگدهن **1.** он кӣ даҳани хурд дорад; *киноя аз* лабу даҳони маҳбуба; **2.** *маҷ.* маҳбуба, маъшуқа.

Мастиву шӯхиву ошиқкушиву шеваи ноз,
Ҳар чӣ гӯянд, аз он тангдаҳан меояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНГДИЛ** تنگدل хафа, ғамгин, андӯҳгин; зиқ.

Эшон [асирони бухорӣ] ба ғоят тангдил шуданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Рӯзе агар ғаме расадат, тангдил мабош,
Рав, шукр кун, мабод ки аз бад батар шавад. *Ҳофиз*

**ТАНГЗАРФ** تنگظرف *киноя аз* одами бетоқат, ки худашро дошта наметавонад, ба ҷое ва коре қарор намегирад.

Ишқ заҳре кай чашонад тангзарфонро, ки чарх
Оби талхи шӯрро дар кори дарьё мекунад.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ТАНГМАЙДОН** تنگمیدان **1.** он кӣ майдони танг ва хурд дошта бошад; **2.** *маҷ.* оҷиз; камтаъсир.

Дар ҷаҳон ин ки сифлию улвист,
Сурати ҳар ду бозгӯям чист?
Ин яке пири тангмайдонест
В-он дигар золи субҳагардонест. *Саноӣ*

◇ **тангмайдон будан** маҳдуд будан дар коре, соҳаи паҳновар надоштан.

Гӯш то гӯши замин аз гуфтугӯи ман пур аст,
Дар сухан, Соиб, чу тӯтӣ тангмайдон нестам. *Соиб*

**ТАНГМИЗОҶ** تنگمزاج гарммизоҷ; зудхашм.

Султонхони шаҳид, ки шаҳзодаи тангмизоҷ буд, ба ғоят барошуфта аз маснад бархост.
*«Таърихи Фаришта»*

**ТАНГНО(Й)** تنگنا(ی) **1.** ҷои танг, дараи кӯҳ, роҳи миёни ду кӯҳ.

Шунидам, ки дар тангное шутур
Биафтоду бишкаст сандуқи дур. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* тангӣ, сахтию фишор.

Аз ҳавас дар тангно будам забун,
Дар ҳама олам намегунҷам кунун. *Румӣ*

**3.** *маҷ.* қабр, лаҳад.

Дар ҳайратам, ки аз чӣ сабаб он фариштахӯй
Пӯшид чашму ҷой дар ин тангно гирифт. *Савдо*

**4.** *маҷ.* ҷаҳон, рӯзгор.

Ту низ, эй дили танг, аз ин тангной
Бурун шав, к-аз ин сон фарох аст ҷой. *Хоҷу*

**тангнои даҳр** *ниг.* **тангнои сипанҷ.**

Шавам дар тангнои даҳр безор аз дилу аз ҷон,
Ҷудо аз ёр дар як хона бо ағьёр чун бошам? *Фузулӣ*

**тангнои маҷоз** *ниг.* **тангнои сипанҷ.**

Насозад дар ин тангнои маҷоз
Зару симро ҷамъ ҷуз ҳирсу оз. *Ҷомӣ*

**тангнои сипанҷ** *киноя аз* дуньё, ҷаҳон; рӯзгор.

Ки ҳар кас дар ин тангнои сипанҷ
Зи марги азизе кашидаст ранҷ. *Ҷомӣ*

**тангнои хок** *киноя аз* ҷаҳон, дуньё; ◇ **тангнои ҷисм** *тану бадан.*

Бардор дил зи олами хокӣ, сафо талаб,
Аз тангнои ҷисм бурун о, ҳаво талаб. *Соиб*

**ТАНГОСТИН** تنگآستین **1.** он кӣ остинаш танг бошад; **2.** *маҷ.* часпида; зич.

Ҳар бӯи хуш, ки бод зи зулфат барад ба боғ,
Андар қабои ғунчаи тангостин ниҳад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* фақир, камбағал.

**ТАНГОҒӮШӢ** تنگآغوشی сахт ба оғӯш гирифтани ҳамдигар; сахт ба ҳам печидан.

Ба гирдаш з-обу гил суре кашида,
Гули сурӣ зи атрофаш дамида,
Дарахтонаш кашида шох дар шох,
Ба тангоғӯшии ҳам—нек густох. *Ҷомӣ*

**ТАНГРАВ** تنگرو он кӣ оҳиста роҳ меравад, сустрав; *муқобили* **тундрав.**

Фуруд ой аз ин танграв борагӣ,
Раҳон хотирамро зи ғамхорагӣ. *Ҷомӣ*

**ТАНГРӢ** *м.* تنگری худо.

**ТАНГРӮЗӢ** تنگروزی бечиз, фақир, мискин, дармонда.

На рӯзӣ ба сарпанҷагӣ мехӯранд,
Ки сарпанҷагон тангрӯзитаранд. *Саъдӣ*

**ТАНГСОЛ** تنگسال соли қаҳтӣ, хушксолӣ.

Дарвеши заифҳолро дар хушкии тангсол мапурс, ки чунӣ, илло ба шарти он, ки марҳаме бар реш ниҳӣ ва маълуме пеш. *Саъдӣ*

Зимистону дарвеш дар тангсол
Чӣ саҳл аст пеши худованди мол! *Саъдӣ*

**ТАНГСОЛӢ** تنگسالی хушксолӣ, соли қаҳтӣ.

**ТАНГТОБ** تنگتاب бесабру тоқат; зудхашм.

Сипоҳе ғазабпешаю тангтоб
Чу диданд рӯе чунон бе ниқоб... *Низомӣ*

**ТАНГУДОЗ** تن گداز он чӣ ки танро мегудозад, азоб медиҳад.

На Марв аст ин, ки буми тангудоз аст,
На шаҳр аст ин, ки гоҳи шастбоз аст.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ТАНГХӮЙ** تنگخوئی туршрӯӣ, бадкавокӣ, бадхӯӣ, бадхулқӣ.

Маъруф лабат ба тангборӣ,
Чунон ки дилат ба тангхӯӣ. *Анварӣ*

**ТАНГЧАШМ** تنگچشم 1. касе, ки аз молу неъмати дунё сер намешавад; ҳарис, мумсик, хасис.

Тангчашм аз неъмати олам нахоҳад гашт сер,
Пур намегардад ба дарьё косаи чашми ҳубоб.*

2. *маҷ.* ҳавобаланд, мағрур (махсусан маъшуқа).

Наёянд аҳли дил дар чашми хубон,
Ки инон тангчашм, онон ҳақиранд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНГЧАШМӢ** تنگچشمی бахилӣ, чашмгушнагӣ, мумсикӣ; бухл.

Ба тангчашмии он турки лашкарӣ нозам,
Ки ҳамла бар мани дарвеши яккабо овард. *Ҳофиз*

**ТАНГЪАЙШ** تنگعیش *ниг.* **тангайш.**

**ТАНГЬЁБ** تنگیاب он чӣ ба душворӣ ёфт мешавад, камчин, нодир.

Инҳо ҳама хушанд, вале назди оқилон
Ин аст айбашон, ки азизанду тангьёб. *Адиби Собир*

Хоқониё, вафо маталаб з-аҳли аср, аз он-к
Дар тангнои даҳр вафо тангьёб шуд. *Хоқонӣ*

**ТАНГӢ** تنگی 1. камвусъатӣ.

Агар танг омадӣ аз тангии ҷой,
Бидеҳ рухсат, ки ҷон берун ниҳад пой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* сахтӣ, душворӣ, мушкилӣ; мӯҳтоҷӣ.

Онро, ки нест вусъати машраб дар ин саро,
Дар зиндагӣ ба тангии фардост мубтало. *Соиб*

**ТАНГҚАБО** تنگقبا 1. он кӣ қабои танг пӯшида бошад; 2. *маҷ.* маъшуқ.

Дил бастаи болои яке тангқабо шуд,
Боз ин зи барои дили тангам чӣ бало шуд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНГҲАВСАЛА** تنگحوصله камҳавсала, бераѓбат, зиқна.

Даҳони ёр, ки дармони дарди Ҳофиз дошт,
Фиғон, ки вакти мурувват чӣ тангҳавсала буд! *Ҳофиз*

**ТАНДЕС** تندیس 1. танмонанд; монанд, шабеҳ, назир; 2. тасвир, тимсол.

Нигоранд тандеси ӯ гар ба кӯҳ,
Зи санги виқораш шавад кӯҳ сутӯҳ. *Дақиқӣ*

**ТАНДИДАН** تندیدن *ниг.* **тундидан** II.

**ТАНДОР** تندار 1. нигоҳдорандаи тандурустӣ, муҳофизаткунандаи тан.

Андаке з-ӯ азизу тандор аст,
Боз бисьёрхор аз ӯ хор аст. *Саноӣ*

2. *маҷ.* ботамкин, бовиқор; боэҳтиром, мӯҳтарам.

Марди оқил ҳамеша тандор аст,
Марди ҷоҳил залилу ғамхор аст. *Саноӣ*

**ТАНДУРУСТ** تندرست солим, саломат.

Умеди сипоҳу сипаҳбуд ба туст,
Ки равшанравон бодию тандуруст. *Фирдавсӣ*

**ТАНДУРУСТӢ** تندرستی саломатӣ, сиҳатӣ.

Ба некахтару тандурустӣ шудан,
Ба пирӯзию шод бозомадан. *Фирдавсӣ*

Наргиси бемори ту гар ранҷи худ бар ман ниҳад,
Тандурустиро ба шамшер аз ҷаҳон берун кунам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАНДУХАНД** تندوخند зеру забар, аз ҳам пошида.

Ҳар чӣ варзиданд моро солиён,
Шуд ба даст-андар ба соат тандуханд. *Оғоҷӣ*

**ТАНЗ** *а.* طنز тамасхур, ришханд, истеҳзо, пичинг.

Тарсон-тарсон ба танз гуфтам
Он мояи нозу дилбариро,
Қ-аз баҳри худо, бигӯ: Қирой?
Гуфто: Ба худо, ки Анвариро. *Анварӣ*

Шайхам ба танз гуфт: Ҳаром аст, май махӯр,
Гуфтам: Мағӯ, ки гӯш ба ҳар хар намекунам. *Ҳофиз*

**ТАНЗЕҲ** *а.* تنزیه пок ва муназзаҳ кардан, дур кардан аз айбу олоиш; покдоманӣ.

Ва дар танзеҳи Марьям аз авсофи носут муболиға менамоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ноқаи танзеҳ чу танҳо фитод,
Пой зи маъмура ба саҳро ниҳод. *Ҷомӣ*

**ТАНЗИЛ** I *а.* تنزیل 1. фурӯд овардан, поён фиристодан; 2. ваҳй; Қуръон.

З-он дарахте, ки бор(и) табҷил аст,
Шох танзилу мева таъвил аст... *Саноӣ*

**ТАНЗИЛ** II *а.* تنزیل суд, даромад аз пули ба қарз додашуда, рибо.

**ТАНЗИМ** *а.* تنظیم 1. ба назм даровардан, мураттаб кардан.

Танзими умури маош ва маод сабаби роҳат ва саодати аҳли ақолим ва адвор мешаванд.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

2. ба ришта кашидани ҷавоҳир.

**ТАНЗИФ** *а.* تنظیف тозакунӣ, поккунӣ.

**ТАНИДАН||ТАНУДАН** تنیدن||تنودن 1. тофтан, бофтан, печидан; тор бофтани тортанак ва кирми абрешим.

Метанад гирди сарою дари ту ғунда кунун,
Боз фардош бубин бар тани ту тортанон. *Кисоӣ*

2. *маҷ.* ҷамъ омадан, гирд омадан.

То нагоҳи вақти ишроқ баъзе аз умарои давлат ба даври ӯ [амир Музаффар] танидаид. *Аҳмади Дониш*

**ТАНИН** *а.* طنین 1. овози ғинг-ғинги магас, садои ғинг-ғинг.

Баромад танини магас бомдод,
Ки дар чанбари анкабӯте фитод. *Саъдӣ*

Тӯтию зоғ то танини магас
Карда парвози як наво ба қафас. *Бедил*

2. ҷарангосе, ки аз чизе ба гӯш мерасад, овози ҷарангосӣ дар гӯш.

Чунки хурӯшад ду саф вақти ҳазоҳаз, кунад
Чашми ҷаҳон ихтилоҷ, гӯши замона танин. *Хоқонӣ*
Аз шахси дев чашми далерон пур аз хаёл,
В-аз бонги ғул гӯши сутургон пур аз танин. *Ломеӣ*

**ТАНКИЛ** *а.* تنكيل ҷазо додан, уқубат кардан; мояи ибрати дигарон гардонидан.

Эшон ба Шероз рафта мулук ва акобирро дар маърази таъзиб ва танкил ва таҳдид оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАНКИС** *а.* تنكيس сарнагун кардан, вожгун кардан; **танкис шудан** сарнагун шудан, вожгун шудан.

Дучори зулми ҷаҳон ҷумла нотавононанд,
Ба вақти партави хур соя мешавад танкис. *Ҳоҷӣ*

**ТАНМИЯ||ТАНМИЯТ** *а.* تنميه||تنميت нумув додан; сабзонидан, рӯёндан.

Чун аз ин мартаба тараққӣ карда ба мартабаи эътидоли наботӣ расад, бо ҳифзи таркиб мабдаи тағзия ва танмия ва тавлид мисол шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАННОЗ** *а.* طناز нозкунанда, ба ноз рафторкунанда, шӯху пурноз; *маҷ.* **дилрабо.**

Ёри дурдикашони шангулем,
Ҳамдами ҷамриёни таннозем. *Убайди Зоконӣ*
Хонандаи ин арӯси танноз
Аз парда чунин барорад овоз. *Ҳилолӣ*

**ТАНОБ** *а.* طناب **1.** ресмон, арғамчин, банд ва ресмони хайма.

Домани хаймаҳо фурӯ кунед ва танобҳо маҳкам кунед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*
Ҳар куҷо зад хайма чун моҳи сипеҳр он офтоб,
Бедилон аз риштаи ҷон сохтанд онро таноб. *Ҷомӣ*
Зулфаш, ки таноби гардани туст,
Дар банди ҳалок кардани туст. *Ҳилолӣ*

2. паймоиши масоҳа баробар ба чорьяки гектар; ◇ **таноби амал буридан** аз орзу даст кашидан.

Нависандаро гар сутуни амал
Биафтад, набуррад таноби амал. *Саъдӣ*

**ТАНОБИР** طنابير *ҷ.* **танбӯр.**

Олоти маноҳӣ ва малоҳӣ аз мазомир ва танобир ва ғайри золик ба дасти хуросониён афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАНОВАР** تناور ғафс, фарбеҳ, тануманд, бузургҷусса.

Ба ҳайкал қавӣ чун тановар дарахт,
Ва лекин фурӯ монда бебарг сахт. *Саъдӣ*

**ТАНОВУЛ** *а.* تناول **1.** фаро гирифтан; бардоштан; ба зимма гирифтан, дахл кардан ба чизе.

Марде будааст аз тановули муҳиммот мӯҳтамӣ. *Авфӣ*

2. *маҷ.* хӯрдан, ошомидан.

Ҳар гоҳ, ки ба тановули нон иштиғол намудӣ, бар замин ниҳодӣ. *«Равзат-ус-сафо»*
Хушку таре, ки дар анбон доштам, тановул кардам. *Аҳмади Дониш*

**ТАНОЗӮЪ** *а.* تنازع бо ҳам низоъ кардан, бо якдигар душманӣ кардан.

Миёни Маҷдуддавла ва султон Маҳмуди Ғазнавӣ танозӯъ буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ТАНОКӮҲ** *а.* تناكح никоҳ кардан, издивоҷ кардан, заношӯӣ кардан.

Ба танокӯҳ ҳам амри манзил мазбут монад ва ҳам амри таносул мунтазам шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАНОРО(Й)** تن‌آرا(ی) ороядандан тан.

Ҳаме то ҷони ман бошад танорой,
Бувад бо ҷони ман меҳри ту бар ҷой. *Фахриддини Гургонӣ*

**ТАНОСО(Й)** تن‌آسا(ی) *ниг.* **таносон.**

**ТАНОСОН** تن‌آسان танпарвар; осудаҳол, осуда; хушгузарон.

Сарои сипаҳӣ бад-ин сон бувад:
Яке хору дигар таносон бувад. *Фирдавсӣ*
Ҳазор астари боркаш бор кард,
Таносон зияд, ҳар кӣ зар хор кард. *Фирдавсӣ*

**ТАНОСОНӢ** تن‌آسانی танпарварӣ; осудагӣ, осудаҳолӣ; хушгузаронӣ.

... Таносонӣ гузинад хештанро,
Зану фарзанд бигзорад ба сахтӣ. *Саъдӣ*
Таносонию коҳилӣ дур кун,
Бикӯшу зи ранҷи танат сур кун. *Фирдавсӣ*
Таносонӣ орад равонро газанд. *Зарбулмасал*

**ТАНОСОӢ** تن‌آسائی *ниг.* **таносонӣ.**

Ба ҷустуҷӯ раҳи меҳнат гузин, ки толибро
Муқими кӯҳу биёбон шудан таносоист. *Махфӣ*

**ТАНОСУБ** *а.* تناسب **1.** бо ҳам нисбат доштан; ба ҳам монанд будан, мувофиқ будан.

Зоғе рӯзе кабкро дид, ки мерафт, хиромидани ӯ зоғро хуш омад ва аз таносуби ҳаракоти ӯ ... орзу бурд. *«Калила ва Димна»*

2. *мат.* баробарии ду нисбати математикӣ, пропорция; 3. *адш.* дар назму наср овардани калимоте, ки бо ҳамдигар муносибат дошта бошанд, мас. 'моҳу хуршед', 'дасту по', 'шабу рӯз', 'гулу булбул'.

**ТАНОСУЛ** *а.* تناسل зоидан, зоида шудан, авлод зиёд кардан, насл эҷод кардан.

Бақои ту ба давоми таносули мо мутааллиқ аст. *«Калила ва Димна»*

**ТАНОСУР** *а.* تناصر ба ҳамдигар ёрӣ расондан, кӯмак кардан.

**ТАНОСУХ** *а.* تناسخ **1.** якдигарро насх кардан, ботил кардан, нест кардан.

Хоки чандин умед бар рух зад,
Ҳасрати мурда сад таносух зад. *Бедил*

2. ба ақидаи хурофӣ—рафтани рӯҳ аз як қолиб ва даромадани он ба қолиби дигар, кӯчидани рӯҳҳо.

Мӯътақади ҳиндувон он буд, ки арвоҳ баъд аз муфориқати аҷсод ба хидмати Суманот меоянд ва

ӯ арвоҳро ба абдони мутафарриқа бар сабили таносух ҳавола мекунад. *«Равзат-ус-сафо»*

Маро сирри Саъдӣ бувад дар замир,
Ту хоҳ ин фано, ё таносух бигир. *Шоҳин*

3. паи ҳам гузаштан ва тағьир ёфтани замон; **таносухи азмина** паи ҳам гузаштани замонҳо.

**ТАНОФУР** *а.* تنافر аз якдигар дурӣ ҷустан, нафрат кардан; **танофури ҳуруф** *адш.* овардани чанд овозе, ки махраҷи онҳо ба якдигар наздик буда, талаффузашон душвор аст ва ба гӯш сахт мерасад, мас. 'қубри қабри ҳарб'.

**ТАНОҚУЗ** *а.* تناقض мухолифат, ба ҳамдигар зид будан.

Гаҳ таноқуз, гоҳ нозу гаҳ ниёз,
Гоҳ савдои ҳақиқат, гаҳ маҷоз. *Румӣ*

Бараҳман гуфт: ... Тафовут ва таноқуз бояд ки ... тақрир пазирад. *«Калила ва Димна»*

**ТАНПАРАСТ** تن پرست танпарвар, худхоҳ.

Гузор парвариши тан ба танпараст, эй дил,
Ғизои рӯҳ кун аз ҷоми рӯҳпарвари май. *Ҷомӣ*

Танпарастоне, ки дар тасдеи обу донаанд,
Дар риёзи офариниш сабзаи бегонаанд. *Соиб*

**ТАНПАРВАР** تن پرور танпараст, роҳатталаб; пурхӯр, шикампараст.

Агар танпарвар аст андар фарохӣ,
Чу тангӣ бинад, аз сахтӣ бимирад. *Саъдӣ*

**ТАНПАРВАРӢ** تن پروری танпарвар будан, роҳатталабӣ ва шикампарастӣ.

Ҷо дар оташ кардану носӯхтан танпарварист,
Аз самандар шикваҳо дорад саманди миҷмарам. *Мулҳам*

**ТАНПӮШ** تن پوش он чӣ ки танро мепӯшонад, либос, ҷома.

**ТАНСИФ** *а.* تنصیف ду нима кардан, нисф кардан.

Ҳамчу он теғ, ки тансиф кунад лимуро,
Кард ангушти набӣ ин гиреҳи мушкил ҳал. *«Хизонаи омира»*

**ТАНСИҚ** *а.* تنسیق тартибдиҳӣ, ба тартиб даровардан, мураттаб кардан, ба низом даровардан.

Султон Маҳмуд ... дар мақоми тансиқи мамолик ва таксири зироат ва дилосоии сипоҳ даромад. *«Таърихи Фаришта»*

Ва худи амир Дониёл аз ҷиҳати пирӣ хариф шуда, аз тансиқу тадбири мулкӣ оҷиз монда. *Аҳмади Дониш*

**ТАНСУҚ||ТАНСУХ** تنسوق||تنسوخ чизи нодир, чизи қиматбаҳо, камьёб; инъом, ҳадья, тӯҳфа.

[Аҳмад] Чирик номе аз муқаррабони хешро бо тансуқҳои вилояти Рум ба хидмати Арғунхон фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Пероct дигар барои тансуқ
Гавҳар ба харита, зар ба сандуқ. *Шоҳин*

**ТАНСУҚОТ** تنسوقات *ҷ.* тансуқ.

Моли бисьёр ... ва тансуқоти бешумор ... назди Афросиёб бурдам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАНТА** تنته тори тортанак, пардаи анкабут.

Ишқи ӯ анкабутро монад,
Ки танидаст танта гирди дилам.*

**ТАНТАНА** *а.* تنتنه||طنطنه 1. садо, овоз, ғавғо, мағал, ғалоғула, фарьёд, овози нақора.

Ба лашкаре ороставу тантанаи бӯқу кӯс ... ҷанг дарандозад. *«Равзат-ус-сафо»*

Мутриб, афрӯз кунун тантанаи барбату чанг,
Ки гузашт умр паи қиссаю афсона абас. *Ғиёсӣ*

2. карру фар, шукӯҳ, дабдаба.

Тантана(и) идроку биноӣ надошт,
Дамдама(и) рӯбаҳ бар ӯ сакта гумошт. *Румӣ*

**ТАНУДАН** تنودن *ниг.* **танидан.**

**ТАНУМАНД** تنومند калонҷусса; зӯр, бақувват, пурзӯр.

Чу дорад тануманд корогаҳӣ,
Нахоҳам, ки бошад зи коре тиҳӣ. *Низомӣ*

Танумандро аз хӯриш чора нест. *Зарбулмасал*

**ТАНУМАНДӢ** تنومندی калонҷуссагӣ; қудрат, пурзӯрӣ.

Ба киштан ту додӣ танумандиям,
Ту деҳ, з-он чӣ киштам, барумандиям. *Низомӣ*

Сабр сармояи танумандӣ,
Бенавоӣ матои хурсандӣ. *Бедил*

**ТАНФИГОР** تن فگار ярадор, захмӣ, маҷрӯҳ.

Ба дашт-андар ояд барои шикор,
Ман ин ҷо фитода чунон танфигор. *Фирдавсӣ*

**ТАНФИЗ** *а.* تنفیذ 1. пуфуз кардан, гузаштан, мас. гузаштани тир аз нишона; 2. равон кардан, ҷорӣ кардани фармон, иҷрои амре.

Ҳар ҳукм ва расме, ки падарон ва аҷдоди ӯ карда буданд, танфиз кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Қас фиристод, то дар танфиз таваққуф намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**танфизи аҳком** ҷорӣ кардани фармонҳо.

Ӯ соҳиби ахлоқи писандида буда ва дар танфизи аҳкоми худ эҳтимоми тамом дошт. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАНФИР** *а.* تنفیر нафрат кардан; ба ваҳшат андохтан.

Мирзо Муҳаммад Тақӣ сар бар замин ниҳода, сабаби танфиру такреҳ аз подшоҳ истифсор намуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАНХОҲ** تنخواه 1. пули нақд, зар, мол, давлат; маош, мавоҷиб.

Баҳодуршоҳ ... ҳукм дар додани танхоҳи улуфаи эшон кард. *«Таърихи Фаришта»*

Султон ... фармуд, ки танхоҳи ҳамаро бар нахҷи собиқ муқаррар доранд. *«Таърихи Фаришта»*

2. *таър.* даромад аз замин ва обе, ки дар Бухорои амирӣ ба амалдорон ва сипоҳиён барои хизмате дода мешуд.

Аввалан танхоҳе, ки дар сипоҳ ба як ясовул кифоя намекард, онро ба чаҳор нафар қисм кард. *Аҳмади Дониш*

**ТАНҚЕҲ** *а.* تنقیح пок кардан, тоза кардани чизе аз айбҳо; пок кардани асар аз суханҳои қабеҳ.

Кунун сазад, ки кунам шустушўи муддаиён,
Ки назми албисаро кардаам чунин танқеҳ.
*Низоми Албиса*

**ТАНҚИД** *а.* تنقید **1.** нақд кардан, ҷудо кардани пули сара аз носара; **2.** *маҷ.* санҷидан, баҳо додан ба сухан, асар ва ғ.

**ТАНҚИР** *а.* تنقیر **1.** ковиш бо минқор; **2.** *маҷ.* ҷустуҷў намудан, кофтуков кардан.

...Муболиға дар танқиру мунокиша... онро тадқиқ хонанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАНҚИС** *а.* تنقیص кам кардан.

Манфиати ин илм аз ҷиҳати танқиси шар зоҳир шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАНҚИЯ||ТАНҚИЯТ** *а.* تنقیه||تنقیت **1.** тоза кардан, пок кардан, мас. ҷўйро аз лойқа.

Лек то об аз қазар холӣ шудан
Танқия шарт аст дар ҷўи бадан. *Румӣ*

**2.** *тиб.* пок ва тоза кардани даруни одами бемор аз моддаҳои нодаркор ба воситаи хўрондани доруҳои махсуси мусҳил.

Шарт кардаанд, ки аввал танқияи бадан бояд кард аз ахлот. *«Илми симиё»*

Танқият кардани нуфус аз бад,
Тақвият кардани равон ба хирад... *Саноӣ*

**ТАНЎР** تنور кўраи нонпазӣ, ҷои пухтани нон.

[Муқаннаъ] фармуда буд, то се рўз боз танўр тафсонида буданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **танўри бадан** *тиб.* навъе аз бемории махав.

**ТАНЎРА** I تنوره *як навъ либоси зиреҳдори ҷангӣ.*

Танўра зи тафтидани офтоб
Ба сўзандагӣ чун танўри батоб. *Низомӣ*

**ТАНЎРА** II تنوره сўрохи болои осиё, ки об аз он ҷо ба парраҳои чархи осиё мерезад; ◇ **танўра задан** ҳалқа-ҳалқа боло рафтан; чарх задан, гирд гаштан.

Ҳазорон далерони ҷўянда кин
Ба гирдаш танўра заданд аз камин. *Асадӣ*

Нафас з-он морҳо мезад танўра,
Чу дуд аз ҷўби тар дар коми кўра. *Нозим*

**ТАНҲО** تنها **1.** ягона, якка; алоҳида, ҷудогона; *муқобили* **ҷамъ** I; **тани танҳо** а) якккаву танҳо, воҳид, муҷаррад; б) **ҷисми холӣ, колбуди холӣ.**

Дар ишқи ту сабру дилу динам шуду акнун
Мондаст дар ин воқеа, Шоҳӣ, тани танҳо. *Шоҳӣ*

2. фақат.

Мақсуд зи кулли офариниш моем,
Дар чашми хирад равони биниш моем.
Ин доираи ҷаҳон чу ангуштарӣ аст,
Медон, танҳо нигини нақшаш моем. *Хайём*

**на танҳо** а) на фақат як кас, на як кас.

Дидаву дил ҳар яке танҳо туро доранд дўст,
Худ мани бедил на танҳо дўст медорам туро.
*Камоли Хуҷандӣ*

б) на фақат; **танҳо на** на танҳо, на фақат.

Дар остони ту танҳо на ашк ғалтаду бас,
Ба хуну хок сару дида низ ғалтон аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Назми суханаш зи роҳи мазмун
Шаръест ба вазни шеър мавзун,
Танҳо на ба шеър достон буд,
Дар шаръ имоми ростон буд. *Ҳилолӣ*

**ТАНҲОРАВ** تنهارو *он кӣ танҳо роҳ меравад, яккарав.*

Маҳи танҳораве, шабгарди бераҳме, сияҳгарде,
Нигаҳ — тороҷи дину дил, тағофул — ғорати ҷоне.
*Сайидо*

**ТАНҲОРАВӢ** تنهاروی *яккаравӣ, танҳо рафтан.*

Сипаҳро ба соҳилгаҳ ором дод,
Ба танҳоравӣ по ба дарьё ниҳод. *Ҷомӣ*

**ТАНҲОӢ** تنهائی танҳо будан, якка будан; дурӣ ва ҷудоӣ аз мардум.

Ҳама шаб зор месўзам ба торикиву танҳоӣ,
Ки бо ман ҳеҷ дилсўзе дар ин маскан намесўзад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Дар ишқи ту баргузидам аз халқ
Танҳоиву кунҷи бенавоӣ. *Савдо*

**ТАНҶИДАН** تنجیدن печондан; дарҳам фушурдан, маҳкам бастан.

Меҳр мафган бар ин сарои сипанҷ,
К-ин ҷаҳон — покбозиву найранҷ;
Неки ўро фасона дор ва шуд,
Бади ўро камарт сахт битанҷ. *Рўдакӣ*

**ТАНҶИМ** *а.* تنجیم пешгўӣ аз рўи вазъияти ситораҳо.

Ин яке сеҳру он дигар танҷим,
Ин яке дар умеду он дар бим. *Саноӣ*
Ишорат шуд зи даргаҳ, к-аҳли тақвим
Шуморанд ихтиёреро ба танҷим. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАОЛАЛЛАҲ** *а.* تعالی‌الله *д.* чӣ бузургвор аст худо! (хитобе, ки суханварон дар мавриди тааҷҷуб ва ҳайрат кор мефармуданд).

Ба раъноӣ беҳ аз сарвӣ, ба зебоӣ фузун аз гул,
Таолаллаҳ, чӣ лутф аст ин ба зебоию раъноӣ! *Ҳилолӣ*

**ТАОЛО** *а.* تعالی баланд шуд! (баъд аз номи худо меояд).

Чун ҳаққи таоло ин мулкро ба ман арзонӣ дошт, он мавқуфот ва мусаббалот тамомат ба масорифи хеш расонанд ва қатъан дар ваҷҳи лашкар ва девон сарф накунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАОМ** *а.* طعام ҳар чизи хўрданӣ, хўрок, ғизо.

Таом афзун маҳўр ногоҳу носоз,
Ки он афзун туро бешак хўрад боз. *Аттор*

Шом он таоми музаъфар ва муаттарро ҳозир карданд. *Аҳмади Дониш*

**ТАОМУЛ** *а.* تعامل **1.** аксулъамал, реакция; **2.** расму одат, рафтор.

Зи кас чу вом ситонӣ, умеди ранҷ намоянд,
Вуқуф ёфтаам нек бар таомули ў ман. *Савдо*

**ТАОМХЎРӢ** طعام‌خوری хўрок хўрдан.

Вақти таомхўриашон гузашта ва то вақти тайёр шудани таоми дубора хеле ... гурусна монда буданд.
*Садри Зиё*

**ТАОНУҚ** *а.* تعانق ҳамдигарро ба оғӯш гирифтан, даст ба гардани ҳамдигар андохтан.

Камоли ҳар сифате дар он аст, ки бо зидди худ дар ҳайизи тақоруб ва таонуқ ояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАОРУЗ** *а.* تعارض муқобил ва зидди ҳамдигар шудан; зиддияти ҳамдигарӣ, носозгорӣ.

Аммо таорузи ахбор ва пусус, ки дар хусуси шуаро ворид шуда, ҷуз ба ин тариқ ҷамъ кардан чора нест. *«Оташкада»*

**ТАОРУФ** *а.* تعارف изҳори ошноӣ кардан; якдигарро шинохтан; ошноӣ, шиносоӣ, дӯстӣ.

Охири кор ба хотир расид, ки ... бо ҳам таоруфи суварӣ нест. *«Хизонаи омира»*

**таоруф кардан** а) шинохтан ҳамдигарро; б) пешниҳод кардан, таклиф кардан.

Мо ... ҳар кадом ба моли худ таоруф кардем.
*Аҳмади Дониш*

◇ **таоруф додан** (*ё* **фиристодан**) пешкашу ҳадья фиристодан; **таоруф кам куну бар маблағ афзой** *зарб.* ганро кам зану амалро бештар кун.

**ТАОҚУБ** *а.* تعاقب таъқиб намудан; дунбол; дунболагирӣ.

Таоқуб намудан на аз роҳ буд,
Ки мард андаку рӯз бегоҳ буд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Даҳӯм он, ки ба фатҳу зафар андаке иктифо фармояд ва душманро таоқуб накунад. *Аҳмади Дониш*

◇ **бар сабили таоқуб** паи ҳам, пай дар пай.

Зиддон дар араз бошанд аз як ҷинс, ки миёни эшон ғояти дурӣ бошад ва бар сабили таоқуб дар як мавзӯъ ҳулул кунанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАП** تپ *ниг.* **таб.**

Ҳама шаб дар тапи ғам мезиям бо зулфу холи ӯ,
Чӣ савдоҳост ин, ё раб, ки бо худ мезанам шабҳо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАПИДАН** تپيدن‖طپيدن **1.** ларзидан; **2.** *маҷ.* беқарорӣ намудан, беором шудан, ба изтироб афтодан.

Гаҳе даст меканду лаб мегазид,
Гаҳе бар сари хоку хун метапид. *Хоҷу*

Дар ин дом оқил наяфтад ба хост,
Чу афтад, маҷоли тапидан куҷост? *Шоҳин*

◇ **тапидани гӯш** ҳозири фармон будан, ҳамеша гӯш ба фармон будан.

Мепарад чашм, то чӣ бинмой,
Метапад гӯш, то чӣ фармой. *Бедил*

**ТАПИШ** تپش **1.** *исми феълии* **тапидан.**

Тапиш дар синааш бо даф муқобил,
Ба ҳам овард лабҳои ҷалоҷил. *Хоҷӣ*

**2.** шиддати гармо, гармӣ.

Касе дид саҳрои маҳшар ба хоб,
Миси тафта рӯи замин з-офтоб,
Ҳаме бар фалак шуд зи мардум хурӯш,
Димоғ аз тапиш мебаромад ба ҷӯш. *Саъдӣ*

**ТАПОК** تپاک *ниг.* **топок.**

**ТАП(П)ОНЧА‖ТАБОНЧА** تپانچه‖طپانچه‖تبانچه‖طبانچه торсакӣ, шаппотӣ, шапалоқ.

Порам ҳама дасти ёр бар дӯш,
Имсол тапонча дар баногӯш. *Шоҳин*

**тапонча задан** торсакӣ додан, шаппотӣ задан.

Подшоҳ дар ғазаб шуд ва тапонча бар рӯи писар зад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ТАР** تر **1.** нам, рутубатнок; *муқобили* **хушк 1.**

Чашм аз ашк ба ёди рухи ӯ гулзор аст,
Ҳаст мижгони тарам хори сари девораш. *Мулҳам*

**тару хушк** наму хушк, наму бенам; *маҷ.* бисьёру андак; нағзу бад.

Оташ набувад он, ки бинангад зи тару хушк,
Дарьё накунад ор зи ҳар поку палидо. *Савдо*

Оташе, ки ба беша афтод, тару хушк намепурсад.
*Зарбулмасал*

**тар кардан** нам кардан, намнок кардан.

Маҷнун, ки видоъ бо падар кард,
Биншасту ба ашк ҷома тар кард. *Шоҳин*

**2.** тоза, обдор, ширадор, сабзу хуррам, ботароват.

В-ар зи бустони ҷалолат як ниҳоли тар шикаст,
Гулшани ҷоҳат ҳанӯз андар мақоми навбарист.
*Исмат*

Шохест, ки меваи тар орад,
Ҳарчанд буранд, сар барорад. *Ҳилолӣ*

**унноби тар** а) унноби тару тоза.

Ранги ҳиноро зи кафаш хун ҷигар,
Ҳар сари ангушт чу унноби тар. *Ҷомӣ*

б) *киноя аз* лаби маҳбуба.

Ба унноби тар чини гесӯ битоб,
Бинеҳ парда аз мушк бар офтоб! *Шоҳин*

в) *киноя аз* ашки хунин; **тар шудан** а) нам шудан, намнок шудан, рутубат пайдо кардан.

Аз ҷоми аҳли ҷуд лабе тар намешавад,
З-ин бода қатрае ба аёғе намондааст. *Сайидо*

б) обдор шудан, ширадор шудан.

Барги гулаш аз гулоб тар шуд,
Ҷайбаш зи сиришк пургуҳар шуд. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* нозук, латиф.

Рақс бар шеъри тару нолаи най хуш бошад,
Хоса рақсе, ки дар ӯ дасти нигоре гиранд. *Ҳофиз*

В-он шеъри тараш чунон асар кард,
К-афтод ба хоку гирья сар кард. *Шоҳин*

**4.** *маҷ.* холис, соф, покиза.

Рухи ӯ ҳаст ҳамчу оташи хушк,
Лаби ӯ ҳаст ҳамчу шаккари тар. *Муиззӣ*

**ёқути тар** ёқути обдор, аълосифат.

Ташбеҳ ҷуз ба ҷавҳари ҷон нораво бувад
Лаъли туро, ки ханда ба ёқути тар зада. *Шоҳин*

◇ **анбари тар** *киноя аз* зулф, ҳалқаи зулф, печи зулф.

Анбари тар аз саводи дида бар оташ ниҳам,
Чун ба хотир бӯи зулфи он паризод оварам.
*Мушфиқӣ*

**гулӯгоҳ тар (будан)** гарданбурида (будан).

Забон банд кун, то сар орӣ ба сар,
Забон хушк беҳ, то гулӯгоҳ тар. *Низомӣ*

**мушки тар** *киноя аз* зулф.

Мушки тар бар маҳ парокандию шаб мехонияш,
Оташе дар ҷонам афкандиву таб мехонияш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**чашми тар** чашми гирьён, дидаи гирьон.

Донед, ки не ба ихтиёр аст
Чашми тару рўи зард моро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Эй дида, сиришке, ки ба ҳангомаи ушшоқ
Сомони нишоте, ки ба ҷуз чашми таре нест. *Махфӣ*

**тар шудани** (*ё* **гардидани**) **лаб** чашидан; ташнагӣ шикастан.

Зи оби гавҳари дарьёдилон лаб тар намегардад,
Дар ин гулшансароён ташнаро мотамсаро беҳтар. *Сайидо*

**тару хушк бо ҳам месўзанд** *зарб.* вақте ки балое расид, ҳамаро аз байн мебарад.

**ТАР(Р)А** ترّه барги баъзе аз наботот, ки барои нонхўриш ба кор мебаранд, сабзавоти хўрокӣ.

Касон шаҳд нўшанду мурғу бара,
Маро рўи нон менабинад тара. *Саъдӣ*

Мурғи бирьён ба чашми мардуми сер
Камтар аз барги тарра бар хон аст. *Саъдӣ*

**ТАРАБ** *а.* طرب шодмонӣ, шодӣ, хурсандӣ, хушнудӣ.

Афсўс, ки номаи ҷавонӣ тай шуд,
В-он тоза баҳори зиндагонӣ дай шуд.
Он мурғи тараб, ки номи ў буд шабоб,
Афсўс, надонам, ки кай омад, кай шуд! *Хайём*

Фурўғи базми тараб чун ҳадиси дилкаши ўст,
Сарони мулк ба қавлаш ҳамекунанд амал. *Исмат*

**тараб ангехтан** шод кардан, хурсанд кардан.

Қанд харро гар тараб ангехтӣ,
Пеши хар қинтори шаккар рехтӣ. *Румӣ*

**тараб кардан** хурсандӣ кардан, шодмон шудан.

Тараб карданд он ҳар ду ҷаҳонгир,
Гаҳе дар базму гаҳ дар дашти нахҷир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**тараб ҷустан** шодӣ талаб кардан, хурсандӣ умедвор шудан.

Тараби навҷавон зи пир маҷўй. *Зарбулмасал*

**ТАРАБАНГЕЗ** طرب‌انگیز хурсандкунанда, шодкунанда.

Баҳору гул тарабангез гашту тавбашикан,
Ба шодии рухи гул беха ғам зи дил баркан! *Ҳофиз*

**ТАРАББУД** *а.* تربّد **1.** ба ранги хокистар шудан, тира шудан; **2.** *маҷ.* тирарўӣ кардан; туршрўӣ, гирифтарўӣ.

Дар таърихе, ки мекунам, сухан наронам, ки он ба таассубе ва тараббуде кашад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ТАРАБГОҲ** طربگاه ҷои базм, макони айшу шодмонӣ.

Чу дар маскани улфати худ расид,
Тарабгоҳи дилро аламхона дид. *Бедил*

**ТАРАБПЕША** طرب‌پیشه он кӣ ҳамеша шоду хуррам мебошад.

**ТАРАБСАРО(Й)** طربسرا(ی) ҷои хушҳолӣ ва сурур, макони хурсандӣ.

Тарабсарои муҳаббат кунун шавад маъмур,
Ки тоқи абрўи ёри манаш муҳандис шуд. *Ҳофиз*

**ТАРАБХЕЗ** طرب‌خیز хурсандиовар, шодиафзо.

Дар чунин фасли тарабхезе, ки маҳзи хуррамист,
Ҳар касе асбоби айши бекарон бардошта. *Савдо*

**ТАРАБХОНА** طربخانه *ниг.* **тарабсаро(й).**

**ТАРАДДУД** *а.* تردّد **1.** дудилагӣ, шаку шубҳа, беқарорӣ, бесаботӣ.

Ба ин фикрат дар биёбони тараддуд ва ҳасрат якчанде бигаштанд. *«Калила ва Димна»*

Наъли ў бошад тараддуд дар ду кор:
Ин кунам ё он кунам, ҳин хуш дор! *Румӣ*

**2.** ҷустуҷў; саъй, кўшиш.

Ба маёмини тараддудҳои мардонаи Юсуф Одилхон ... ёғиёнро шикаст афтод. *«Таърихи Фаришта»*

Беҳ к-аз ин об сар кунем шино,
То ба ҷое расад тараддуди мо. *Бедил*

**ТАРАК** ترک як навъ ҳалво, ҳалвои тар, тарҳалво.

Ҳафтаҳо бояд, ки то як найшакар дар коргоҳ
Қанд гардад дар музаъфар ё набот андар тарак. *Абўисҳоқи Атъима*

**ТАРАКА** *а.* ترکه молу мулке, ки баъд аз одами мурда мемонад; мерос.

Султон фармуд, то таракаи ўро ба писараш ... доданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Чун Чингизхон ... даргузашт, аз миёни таракаи ў се-чаҳор мактуб ба хатти Шоҳмирзо берун омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРАККУБ** *а.* ترکّب таркиб ёфтан; пайдоиш.

Тараккуби ў аз аносир ба тариқи эътидол набудааст. *Аҳмади Дониш*

**ТАРАНГ** ترنگ садои зеҳи камон дар вақти тир андохтан.

Барояд аз дили аъдои давлати ту тароқ,
Чу аз камони ту дар разм бишнаванд таранг. *Муиззӣ*

Таранги камон рафт дар мағзи кўҳ,
Фашофашкунон тир бар ҳар гурўҳ. *Низомӣ*

**ТАРАНГУБИН**||**ТАРАНГАБИН** ترنگبین ширaест, ки аз шабнами ба рўи хоршутур (янтоқ) афтодаву сахтшуда ҷамъ карда мешавад; хоршакар; таъмаш ширин ва аз шакар гуворотар буда, дар тиб ва ҳалвопазӣ ба кор меравад.

Бар хори хушки хотирам орад тарангубин
Боде, ки мевазад зи паи аскари сахош. *Хоқонӣ*

**ТАРАНДОМ** تراندام дорои намуди латиф ва пайкари тару тоза.

Хуш бувад соғари пурбода дар айёми баҳор,
Хоса дар сояи гулҳои тарандоми баҳор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРАННУМ** *а.* ترنّم замзама кардан, оҳиста-оҳиста хондан, сурудхонӣ, хушхонӣ; **тараннум задан** (*ё* **кардан**) замзама кардан, оҳиста-оҳиста хондан.

Бе ишқи гулрухе насароянд ғазал Камол,
Булбул, ки маст нест, тараннум намекунад. *Камоли Хуҷандӣ*

Муаззин бар сари тобути мардум
Занад дар пардаи афғон тараннум. *Нозим*

**ТАРАННУМСОЗ** ترنّم‌ساز тараннумкунанда, сароянда.

Чу Яъқубаш зи гул бишкуфтатар дид,
Тараннумсози ин оҳанг гардид. *Ҳозиқ*

**ТАРАНҶАБИН** ترنجبین *ниг.* **таранҷубин.**

**ТАРАНҶИДАН||ТУРУНҶИДАН** ترنجیدن 1. сахт дарҳам кашида шудан, фушурда шудан.

Битанҷид Узро чу мардони ҷанг,
Таранҷид бар борагӣ танг-танг. *Унсурӣ*

Ҷон турунҷид аз ғами ҳиҷрон маро,
Аз насими васл кун дармон маро.
*Абулаббоси Марвазӣ*

2. чин пайдо кардан.

**ТАРАНҶУБИН||ТАРАНҶАБИН** ترنجبین *шакли арабишудаи* **тарангубин.**

Ба ҷиҳати хӯриши эшон таранҷубин фиристод, то ҳар шаб бар сари хорҳо афтодӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАРАССУД** *а.* ترصد 1. дидбонӣ кардан; камин кардан; 2. интизорӣ кашидан, мунтазир будан.

Гурба гуфт: ... Аз талаби ... тарассуди вақти мукофоти ту фурӯ наистам. *«Калила ва Димна»*

**ТАРАССУЛ** *а.* ترسل 1. номанависӣ; рисола навиштан; 2. китобе, ки дар он намунаҳои хат барои таълим ба бачагон дарҷ шудааст; сармашқ.

Раҳли хатташро зи дур чеҳраи мусҳаф дар канор,
Дар сари зулфи ҳам андар ҳам тарассул дар бағал.
*Саиди Ашраф*

**ТАРАТТУБ** *а.* ترتب паи ҳам омадан, ба тартиб даровар-да шудан.

Пас васоит мунтафӣ шавад ва тараттуб ва тазод бархезад ва мабдаъ ва маод яке шавад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**ТАРАФ** *а.* طرف 1. ҷониб, сӯй, ҷиҳат.

Ёди лабаш ба хотирам гарм расид алъаташ,
Баста дилам ақиқи хун аз тарафи Яман гузашт.
*Мулҳам*

Ба ғайри хору хасу меҳнатам наёмад пеш,
Ба ҳар тараф, ки чу оби равон равон шудаам.
*Шоҳин*

2. ҳариф, мухолиф, он кӣ муқобили касе истодааст.

Ба гулшан омад он шӯху зи по афканд гулҳоро,
Касе гар дар ҳунар комил шавад, дасти тараф бандад. *Сайидо*

Ҳар к-ӯ шарафи тараф надорад,
Гар нест халаф, шараф надорад. *Шоҳин*

**тараф шудан** (*ё* **гардидан**) муқобил шудан, ҳариф гардидан.

Қори мардон нест бо номард гардидан тараф,
В-арна дастам аз гиребони фалак кӯтоҳ нест. *Соиб*

◇ **тарафи сӯҳбат** мусоҳиб, ҳамгап; **тарафи шом** ҳангоми шом, наздикии шом.

Пирон талоши ризқ фузун аз ҷавон кунанд,
Ҳирси гадо шавад тарафи шом бештар. *Соиб*

**тарафи** *касеро* **гирифтан** (*ё* **доштан**) касеро ҳимоя кардан, касеро тарафдорӣ кардан.

**ТАРАФГИР** طرفگیر он кӣ тарафи касеро мегирад, ҳомӣ, ҳимояткунанда.

Дар тарафи Шом яке пир буд,
Чун парӣ аз халқ тарафгир буд. *Низомӣ*

**ТАРАФДОР** طرفدار 1. он кӣ аз касе тарафгирӣ мекунад, тарафгир; 2. нигоҳдор; ҳоким; сардори ягон ноҳия.

Султон Муҷоҳидшоҳ ... Аъзами Ҳумоюнро тарафдори Давлатобод сохта, Мусанад Алихонро маъзул гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРАФФӮЪ** *а.* ترفع баландгирӣ, ғурур, такаббур, ҳавобаландӣ.

Ҳеч *хислат шанеътар аз тараффӯъ нест. Авфӣ*

**ТАРАФФӮҲ** *а.* ترفه осудагӣ, давлатмандӣ, бо серӣ ва бо карру фар зиндагонӣ кардан.

Ба таҷҳизи асбоби тараффӯҳи эшон қиём намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАРАШШӮҲ** *а.* ترشح чакидан, таровидан, заҳида баромадан.

Равған аз мавзеи худ тарашшӯҳ намуда, ... бар сари он саодатманд бинистод. *«Равзат-ус-сафо»*

Он гирья набуд, балки хунаш
Мекард тарашшӯҳ аз дарунаш. *Ҳилолӣ*

**ТАРАШШӮҲОТ** *а.* ترشحات *ҷ.* **тарашшӯҳ.**

Лаолие, ки бар авроқи лола шуд мансур,
Узори нозуки туст аз тарашшӯҳоти арақ.
*Бадри Чочӣ*

**ТАРАҚҚУБ** *а.* ترقب зери назар гирифтан, интизорӣ кашидан, мунтазири фурсати чизе будан.

Фурсат нигоҳ дошт ва ғафлати ӯро тараққуб кард.
*Авфӣ*

**ТАРАҚҚӢ** *а.* ترقی пешрафт, болоравӣ, расидан ба дараҷаи баланд.

Ва ҳамчунин дараҷа ба дараҷа ба мансаби аъло тараққӣ медиҳанд. *Аҳмади Дониш*

Дар ин айём каромот тараққӣ карда, ба мӯъҷиза мубаддал шуда. *Садри Зиё*

**ТАРАҲ** *а.* ترح 1. мискинӣ, фақр; 2. андӯҳ, ғам.

Гаҳ шараф, гоҳе сууду гаҳ фараҳ,
Гаҳ ваболу гаҳ ҳубуту гаҳ тараҳ. *Румӣ*

**ТАРАҲҲУБ** *а.* ترهب 1. рӯҳбонӣ, роҳибӣ.

В-он дигар баҳри тараҳҳуб дар куништ,
В-он яке баҳри ҳарисӣ сӯи кишт. *Румӣ*

2. тарсонидан.

Лавоҳиқи ғазаб, ки ин маразро араз бошад, ҳафт (аст): аввал — надомат, дуввӯм — тараҳҳуби мукофот дар дунъё ... *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАРАҲҲУМ** *а.* ترحم раҳм, дилсӯзӣ; навозиш.

Чун ҳайрати он пир бидид, бар вай тараҳҳум кард. *Авфӣ*

Ба булбул раҳм кун, эй гул, ки меояд хазон аз пай,
Тараҳҳум нек мебошад дар айёми ҳаводисҳо.
*Мулҳам*

**тараҳҳум хӯрдан** раҳм кардан.

Забони тешааш ширинтакаллум,
Ба хуни Кӯҳкан хӯрда тараҳҳум. *Сайидо*

**ба тараҳҳум дидан** бо назари раҳму шафқат нигоҳ кардан; раҳм кардан.

Моро бар остони ту бас ҳаққи хидмат аст,
Эй хоҷа, боз бин ба тараҳҳум ғуломро. *Ҳофиз*

**ТАРАҶҶӢ** *а.* ترجی умед, орзу.

Таваққӯъ он ва тараҷҷӣ чунон аст, ки ҷаноҳи рафъат шомил ва илтифоти комил... мабсут фармоянд. *«Илми симиё»*

**ТАРБ** ترب макр, ҳила, тазвир; чарбзабонӣ.

Андаромад мард бо зан чарб-чарб,
Гандапир аз хона берун шуд ба тарб. *Рӯдакӣ*

**ТАРБЕЪ** *а.* تربیع 1. ба чор зарб кардан, чорта кардан; 2. ба чизе шакли чоргӯшагӣ додан; 3. *мат.* зарби адад ба худаш, квадрат; 4. *нуҷ.* муқобили ҳамдигар истодани ду ситора ба тавре ки фосилаи мобайни онҳо аз ҳиссаи чаҳорӯми (рубъи) фалак, яъне аз се бурҷ иборат бошад; ин вазъият наҳс ба шумор мерафт.

Ҷуз касе, к-андар қазо андаргурехт,
Хуни ӯро ҳеҷ тарбее нарехт. *Румӣ*

**ТАРБИЯ||ТАРБИЯТ** *а.* تربیه||تربیت 1. парвариш; таълим; омӯхтан, адаб омӯхтан.

Тарбият як сон аст ва лекин истеъдод мухталиф. *Саъдӣ*

Гулистон дар бағал дорад хаёлам,
Қабули тарбият дорад ниҳолам. *Ҳозиқ*

**тарбияти ашҷор** парвариши дарахтон; 2. навозиш, меҳрубонӣ; нигоҳбонӣ, ҳимоя.

Бувад, ки маҷлиси Ҳофиз ба юмни тарбияташ
Ҳар он чӣ металабад, ҷумла бошадаш мавҷуд. *Ҳофиз*

**ТАРБИЯТГАР** تربیت گر он кӣ парвариш мекунад, тарбиякунанда, мураббӣ.

Ҳамнишини занбӯрам, хона пур асал дорам,
Тарбиятгари айшам, нӯш дар бағал дорам. *Сайидо*

**ТАРБОЛ** *а.* طربال *ниг.* **тирбол.**

**ТАРВЕҲ** *а.* ترویح 1. тоза кардан, бод дода тоза кардан; 2. роҳат додан, тинҷ кардан.

Он шахс, ки дар миёни оташ ба тарвеҳи шумо иштиғол дошт, кӣ буд? *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАРВИҶ** *а.* ترویج ривоҷ додан.

Ғараз дар аҳди ҳумоюн аз ин маънӣ... тарвиҷи вуҷуҳи хизона бувад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хунам хӯрӣ, гузорӣ бар оташ дилам, зи бас
Тарвиҷи кори бода қавурдоқ мекунанд. *Шоҳин*

**ТАРГ** ترگ *ниг.* **тарк** I.

**ТАРД** *а.* طرد 1. гардонда додан; рондан; дур кардан, гурезондан.

Он нишони шақовати азалист,
Асари лаъну тарди ламьязалист. *Ҷомӣ*

2. табъид, бадарға.

**ТАРДАСТ** تردست чолок, чобук, чаққон, моҳир.

Ишқи тардасти ту сад хонаи дил кард хароб,
Ки зи як сина намоён асари гард нашуд. *Соиб*

**ТАРДАСТӢ** تردستی чолокӣ, чобукӣ, чаққонӣ; маҳорат.

**ТАРДИД** *а.* تردید дудилагӣ, шаку шубҳа; **тардид доштан** дудила будан, шак доштан.

**ТАРДИМОҒ** تردماغ сархуш, ниммаст, ширакайф.

Оламе аз бӯи гул чун ғунча гардад тардимоғ,
Шаммае гар во намоям файзи субҳи навбаҳор. *Ҳозиқ*

**ТАРДОМАН** تردامن 1. он кӣ доманаш нам бошад, намнок, сернам.

Аё абри тардомани тираруй,
Чаро тирай бо ман, охир бигӯй! *Хоҷу*

Сирри савдои ту дар сина бимондӣ пинҳон,
Чашми тардоман агар фош накардӣ розам. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* бадахлоқ, фосиқ, фоҷир.

Чаро доманолударо ҳад занӣ,
Чу худро шиносӣ, ки тардоманӣ? *Саъдӣ*

**ТАРЕВА** تریوه роҳи серпуштаи ноҳамвор, роҳи пасту баланд.

Бар кӯҳи воло ҷӯҷа ҳамчун уқоб андар ҳаво,
Бар гарева роҳ чун чаҳ ҳамчу бар саҳро тарева. *Шаҳид*

**ТАРЗ** *а.* طرز тавр, тариқа, услуб.

Он ки дар тарзи ғазал нукта ба Ҳофиз омӯхт,
Ёри ширинсухани нодирагуфтори ман аст. *Ҳофиз*

**ТАРЗАБОН** ترزبان касе, ки суханони тару тоза мегӯяд; нотиқ, хушгап, суханвар.

Писарак чун бидид базли падар,
Тарзабон шуд ба айбу азли падар. *Саноӣ*

Биё, Ҳозиқ, гулобе дар даҳон пош,
Пас он гаҳ ҳамчу мавҷаш тарзабон бош. *Ҳозиқ*

**ТАРЗАХМА** ترزخمه мизроби нав.

Сарат гардам, эй мутриби хушсуруд,
Бияфшор тарзахма бар хушкруд. *Шоҳин*

**ТАРИД** I||**ТАРИТ** ترید||تریت нони ба шир, дӯғ, шарбат, шӯрбо ва ғ. пора кардашуда.

Ҳазрат... фармуда, ки фазилати таомҳои тарид бар дигар таомҳо ҳамчу фазилати ман аст **бар** дигар анбиё. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРИД** II *а.* طرید 1. рондашуда, дур кардашуда, хориҷ кардашуда; 2. ҳамла, ҳуҷум.

Мебурд ба ҳар тарид ҷоне,
Афганда ба ҳамлае ҷаҳоне. *Низомӣ*

**тарид баровардан** ҳамла кардан, ҳуҷум овардан.

**ТАРИДГОҲ** طریدگاه ҷои ҳамла, ҳамлагоҳ, ҷои ҳуҷум.

Рӯзе зи таридгоҳи он дашт
Бар хоки диёри ёр бигзашт. *Низомӣ*

**ТАРИНА** ترینه таоме, ки бо гӯшт, сабзавот, гандум ва сирко пухта мешудааст.

Чу шуд кушта, деге тарина бипухт,
Бибурд оташу ҳезуми нимсӯхт. *Фирдавсӣ*

**ТАРИТ** تریت *ниг.* **тарид** I.

**ТАРИФ** *а.* طریف 1. нодир, камьёб; 2. *маҷ.* бегона, хориҷӣ.

Ошиқи шукри ӯ талиду тариф,
Зоири ҷуди ӯ палиду шариф. *Саноӣ*

3. тару тоза, ботароват.

Масӯзон дарахти гул андар хариф,
Ки дар навбаҳорат намояд тариф. *Саъдӣ*

**ТАРИҚ** *а.* طریق **1.** роҳ.

Дар он тариқ рӯдхонае пеш омад, ки убур аз он имкон надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ду чашмаш бибӯсиду дар бар гирифт
В-аз он ҷо тариқи Яман баргирифт. *Саъдӣ*

**тариқи авло** роҳи дуруст, роҳи рост, роҳи нек.

Тариқи хидмат агар биспаранд, боке нест,
Замона нек шиносад тариқи авлоро. *Анварӣ*

**тариқи ёрӣ** роҳи дӯстӣ ва муҳаббат.

Ҳошо, ки тариқи ёрӣ ин аст
В-оини вафогузорӣ ин аст. *Шоҳин*

2. тарз, равиш; услуб; расм, қоида.

Ин тариқро бад-ӯ мансуб кардан айб аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Тариқи савоб он аст, ки сӯи ободониҳо ва дарахтон равем. *«Калила ва Димна»*

Бигдохтам аз дасти ҷафо кардани ту,
Ин аст тариқи банда парвардани ту! *Ҳилолӣ*

**тариқи сухан** тарз ва услуби сухан.

Хоразмшаҳ ҳазор чу Маҳмуди Зовул аст,
Хоқонӣ аз тариқи сухан сад чу Унсурӣ. *Хоқонӣ*

**аз тариқи ...** ба таври ...

Роят аз гарди роҳу ранҷи рикоб
Гуфт бо парда аз тариқи итоб. *Саъдӣ*

**ба ин тариқ** ба ин тарз, ба ин роҳ.

Он рӯз ба ин тариқ то шом
Буданд ба ҳам гирифта ором. *Ҳилолӣ*

3. *маҷ.* чора, илоҷ.

Парокандагӯе ҳадисам шунид,
Ҷуз аҳсанта гуфтан тариқе надид. *Саъдӣ*

◇ **тариқи ишқ паймудан** роҳи ишқ паймудан, ишқ варзидан, ошиқ шудан.

Ба як ҷон, Мушфиқӣ, натвон тариқи ишқ паймудан,
Дар ин водӣ хатар дорад, ки сад ҷон дар хатар бошад. *Мушфиқӣ*

**тариқи сидқ қатъ кардан** ростӣ ва дурустӣ варзидан, ба роҳи рост рафтан.

Тариқи сидқ касе қатъ метавон кардан,
Ки ҳамчу субҳи ҷаҳонтоб бо ду шамшер аст. *Соиб*

**ТАРИҚА** I *а.* طریقه *ниг.* **тариқ; ба тариқаи ...** ба таври ...

Ҳар рӯз равам ба гирди кӯят
Гирьён ба тариқаи гадой. *Савдо*

[Амир Маъсум] васиятнома дар санг навишт, ки .. аз кайлу тарозу ва паймона ба тариқаи ришват ва рибо чизе наситонанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАРИҚА** II||**ТАРИҚАТ** *а.* طریقه||طریقت **1.** роҳу равиш; мазҳаб.

Риё ҳалол шуморанду ҷоми бода ҳаром,
Зиҳӣ тариқату миллат, зиҳӣ шариату кеш! *Ҳофиз*

2. дар тасаввуф — марҳилаи дуюми дар расидан ба ҳақ.

Дӯш аз масҷид сӯи майхона омад пири мо,
Чист, ёрони тариқат, баъд аз ин тадбири мо? *Ҳофиз*

Тариқат ба ҷуз хидмати халқ нест,
Ба тасбеҳу саҷҷодаву далқ нест. *Саъдӣ*

3. навъ, хел.

Девона бигуфт: Агар чунин аст,
Ин низ тариқате зи кин аст. *Шоҳин*

**ТАРИҚАТШИНОС** طریقت‌شناس сӯфӣ, солик, аҳли тасаввуф.

Тариқатшиносони собитқадам
Ба хилват нишастанд чанде ба ҳам. *Саъдӣ*

**ТАРК** I||**ТАРГ** ترک||ترگ кулоҳи ҷангӣ, тоскулоҳ.

Шикорем як сар ҳама пеши марг,
Сари зери тоҷу сари зери тарг. *Фирдавсӣ*

Яке лашкар ангехт, к-аз таргу теғ,
Фурӯзанда барқаш барояд ба меғ. *Низомӣ*

**ТАРК** II *а.* ترک даст кашидан, партофтан, гузоштан.

Кайхисрав тарки мулк кард ва ҷаҳонро бар умаро қисмат кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Меҳтарӣ дар қабули фармон аст,
Тарки фармон далели ҳирмон аст. *Саъдӣ*

**тарки одат** партофтани чизе, ки одат шудааст.

Тарки одат ба мӯҷиби мараз аст. *Зарбулмасал*

**тарки** *касе, чизе* **гирифтан** касеро, чизеро тарк кардан.

Гуфтӣ: ками бори хештан гир,
Аз баҳри худо, ки тарки ман гир! *Ҳилолӣ*

**тарки** *чизе* **гуфтан** чизеро тарк кардан, аз баҳри чизе гузаштан, аз чизе даст кашидан.

Чу маст гардад аз ӯ рӯҳ, хирқа пора шавад,
Кулоҳу сар бниҳад, тарки он қабо гӯяд. *Шамси Табрезӣ*

◇ **тарки адаб** беадабӣ, густохӣ, бешармӣ, дуруштӣ, бадмуомилагӣ.

Ҳарифе, к-аз адаб дилкаш намояд,
Аз ӯ тарки адаб ҳам х(в)аш наёяд. *Ҳилолӣ*

**тарки алоиқ** кандани муносибатҳо; дуршавӣ аз чизе.

Агар мувофиқи ишқӣ, бигӯй тарки алоиқ,
Ки ҷуз ниёз набошад иродати дили ошиқ. *Исмат*

**тарки ватан** муҳоҷират; **тарки дуньё** зоҳидӣ, гӯшанишинӣ.

Тарки дуньё ба мардум омӯзанд,
Хештан симу ғалла андӯзанд. *Саъдӣ*

**тарки муҳиммот** партофтани лавозимоти ҷангӣ.

Сикандар чу оҳанги зулмот кард,
Иноят ба тарки муҳиммот кард. *Низомӣ*

**тарки сар** (*ё* **ҷон**) **гуфтан** аз ҷон гузаштан, худро фидо кардан.

Дар ин водӣ онҳо ки раҳ рафтаанд,
Дар аввал қадам тарки сар гуфтаанд. *Хоҷу*

**ТАРКАШ** ترکش тирдон.

Ғамӣ буд дилаш, сози нахчир кард,
Камар басту таркаш пур аз тир кард. *Фирдавсӣ*

Саворон ҳама тир андохтанд,
Гаҳе тиру гаҳ таркаш андохтанд. *Низомӣ*

**ТАРКИБ** *а.* ترکیب **1.** омезиш, омехтагӣ, ихтилот, нишондани чизе ба чизи дигар.

Қадаҳ ба шарти адаб гир, з-он ки таркибаш
Зи косаи сари Ҷамшеду Баҳман асту Қубод. *Ҳофиз*

2. шакл, сурат, афт, андом.

Магар таркиби фонус аст, ҷоно, устухони ман,
Дарун месӯзадам чун шамъ, пироҳан намесӯзад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРКИББАНД** ترکیب‌بند *адш.* шеъре, ки дар баҳр мувофиқ ва дар қофия мухталиф аст; шеъре, ки пас аз ҳар банди он байте меояд, ки қофияи дигар дорад.

Шоир дар марсияи ӯ таркиббанде гуфта... *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРКИДАН** ترکیدن шикофта шудан, таркиш пайдо кардан; ◇ **замин таркиду пайдо шуд сари хар** *киноя аз* ногаҳон пайдо шудани одами номатлуб.

**ТАРМИМ** *а.* ترمیم таъмир кардан, ислоҳ кардан, дуруст кардан.

Имодулмулк... мазороти бузургон ва боғоти Кашмирро тармим намуд. *«Хизонаи омира»*

**ТАРО** ترا девори баланд, *мас.* девори қалъаи шаҳр, арк.

Сафи душман туро наистад пеш,
В-ар ҳама оҳанин таро бошад. *Шаҳид*

**ТАРОБИДАН** ترابیدن *ниг.* **таровидан.**

**ТАРОВАТ** *а.* طراوت тарию тозагӣ, тарӣ, шодобӣ, ҳусн.

Ҷабини ӯ имрӯз таровати ҳар бомдод надорад. *Авфӣ*

Касб..., агар дар истеъмол бувад, куҳан нашавад, балки ҳар рӯз зиёдат ва таровaт гирад. *«Калила ва Димна»*

Соҳати олам аз таровати ту
Чун рухи боғ дар баҳорон бод. *Анварӣ*

**ТАРОВЕҲ** *а.* تراویح *д.* намози махсусе, ки дар шабҳои рамазон мехонанд.

Дар ҳама солат набувад ин ҳавас,
Ҷуз ба таровеҳи нахустину бас. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРОВИДАН** تراویدن чакидан, қатра-қатра баромадан, заҳида баромадан.

Ҳолӣ аз худ буду пур аз ишқи дӯст,
Пас зи кӯза он таровад, к-андар ӯст. *Румӣ*

Метаровид зи чашми тарам андак-андак,
Ҳар куҷо дар ҷигари сӯхта озоре буд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРОВИШ** تراوش чакидан, қатра-қатра берун омадан, заҳидан; чакиш.

Гар хуни дил зи дида таровиш надоштӣ,
Селоби хун зи дида маро дар канор чист?

**ТАРОЗ||ТИРОЗ** تراز||طراز **1.** зинат, нақшу нигор; нақшу нигори ҷома.

Фалак нест яксон ҳамоғӯши ту,
Тарозаш ду ранг аст бар дӯши ту. *Низомӣ*

Ҷомае, ки хона бад-он пӯшида буд, сапед буд ва ба ду мавзеъ тароз дошт. *Носири Хисрав*

2. номи як шаҳри қадимист дар ҳудуди Туркистон ва Хитой, ки бо соҳибҷамолии аҳолии худ машҳур буд.

Кунун чи гесуи мушкин маро, чи мори сиёҳ,
Кунун чи шӯълаи оташ маро, чи шамъи Тароз. *«Оташкада»*

◇ **тирози чарх** офтоб.

**ТАРОЗИДАН||ТИРОЗИДАН** ترازیدن||طرازیدن **1.** ороиш додан, оростан, перостан, бо зеҳ ва зеҳак зинат додани чизе, махсусан матоъҳои нафис.

Яке дебо тарозидам нигорида ба ҳикматҳо,
Ки ҳаргиз н-омаду н-ояд чунин аз Рум дебое. *Носири Хисрав*

2. нигоштан, нигоридан; навиштан.

Аминои Қазвинӣ — муаллифи «Шоҳҷаҳонынома» метарозад, ки Ҳаким ба Ироқ муроҷиат намуд. *«Хизонаи омира»*

**ТАРОЗУ** ترازو **1.** мизон, олати баркашидани чизҳо.

Якеро ба шамшер зад бар ду ним,
Ду дасташ тарозу шуду гӯр сим. *Фирдавсӣ*

2. *нуҷ.* номи яке аз дувоздаҳ бурҷи осмонӣ, ки онро бурҷи Мизон низ меноманд.

Ҷустӣ кун, бикан ба қуввати хеш
Аз Тарозу забон, зи каждум неш. *Саноӣ*

**Тарозуи фалак** бурҷи Мизон.

Тарозуи фалак аз вай мисоле,
Зи каффа моҳу хуршедаш мисоле. *Ҳозиқ*

◇ **тарозуи анҷум** устурлоб.

Ба сайри сипеҳр анҷуман сохтанд,
Тарозуи анҷум барафрохтанд. *Низомӣ*

**тарозуро фалохан кардан** *киноя аз* мувозина, баробар намудани паллаҳои тарозу.

Агар санги камӣ дорӣ, тарозуро фалохан кун,
Ки ин ҷо мӯҳтасиб пайваста дар бозор мегардад. *Соиб*

**тарозу шудан** баробар шудани ду тараф дар қувва ё шуҷоат; **тарозуи адли табиат шикастан** баробарии мизоҷро вайрон кардан, аз ҳолати эътидол баромадани мизоҷи касе.

Мизоҷат тару хушку гарм асту сард,
Мураккаб аз ин чор табъ аст мард.
Яке з-ин чу бар дигарӣ ёфт даст,
Тарозуи адли табиат шикаст. *Саъдӣ*

**ба (ё дар) як тарозу рост наомадани (ё набудани) ду ман** *киноя аз* беадолатӣ.

Ҷуз ин бо манат ҳеҷ дарҳост нест,
Ки дар як тарозу ду ман рост нест. *Низомӣ*

**ТАРОЗӢ I** *а.* تراضی хушнудӣ, аз ҳамдигар розӣ будан.

Агар моро дар миёни шумо ҳакам мегардонид, ... тарозии ҷонибайн ҳосил мешуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАРОЗӢ II** ترازی||طرازی зинат, зевар, ороиш; ҳусн.

Камони бобулиён дидаму тарозии ту,
Ки баркашида шавад, б-абрувони ту монад. *Дақиқӣ*

**ТАРОИФ** *а.* طرایف *ҷ.* **турфа.**

Бипазруфт чизе, ки оварда буд,
Тароиф буду бадраю барда буд. *Фирдавсӣ*

Зӯҳраро аз тароифи неъмат
Гӯшвора расида аз Парвин. *Заҳири Форьёбӣ*

**ТАРОК** تراک *ниг.* **тароқ.**

**ТАРОКИБ** *а.* تراکیب *ҷ.* **таркиб** 1.

Назар гуфт: Сифати кимиёгарӣ бисьёр аст, тарокиб ва авонияи бисьёр даркор аст. *Яҳёи Себак*

Зи ақсоми маоҷину тарокиб
Димоғи ҳозирон чун ёфт тартиб... *Нозим*

**ТАРОКИДАН** تراکیدن *ниг.* **таркидан.**

**ТАРОКИМА** *а.* تراكمه *ҷ.* **туркман||туркмон.**

Амир Масъуд дар дафъи тарокимаи салҷуқӣ оҷиз шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРОКУМ** *а.* تراكم **1.** ҷамъ шудан, анбӯҳии чизе.

Душманон аз тарокуми сахатат,
Фитна дар мағзи устухон доранд. *Анварӣ*

**2.** тазьиқ, фишор; *маҷ.* шӯру ошӯб.

Ҷаҳон аз Чингизхон дар тарокум буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **тарокуми амвоҷ** фароз омадани мавҷҳо, дар ҳам печидани мавҷҳо; туғён ва талотуми об.

Киштӣ аз тарокуми амвоҷ ... дар изтироб омад.
*Авфӣ*

**ТАРОНА** ترانه **1.** ашӯла, суруд.

Мутриб, бисоз парда, ки кас бе аҷал намурд,
В-он, к-ӯ на ин тарона сарояд, хато кунад. *Ҳофиз*
Мегуфт таронае бар он руд,
Меҷуст нишонае зи мақсуд. *Ҷомӣ*

**тарона задан** сурудан, тараннум кардан.

Соғар аз даври оразаш кардем,
Бода хӯрдему ин тарона задем. *Ҷомӣ*

**2.** дубайтӣ.

**ТАРОНАПАРДОЗ** ترانه‌پرداز нағмасоз, бастакор, мутахассиси санъати мусиқӣ; *муқ.* **таронасанҷ.**

**ТАРОНАСАНҶ** ترانه‌سنج сурудхон, нағмагӯ; нағмасоз, бастакор, оҳангсоз; *муқ.* **таронапардоз.**

Ман дар қафас зи шавқи асирӣ таронасанҷ,
Сайёд дар гумон, ки гулистонам орзуст. *Ғайрат*

**ТАРОНАСАРО(Й)** ترانه‌سرا(ی) ҳофиз, сурудхон, сурудгӯй, шоир.

**ТАРОНАСОЗ** ترانه‌ساز *ниг.* **таронасаро(й).**

**ТАРОХӢ** *а.* تراخی сустӣ; коҳилӣ; камӣ, кӯтоҳӣ.

Бигуфто: Бояд айёми фарохӣ,
Ки абру ям наяфтад дар тарохӣ. *Ҷомӣ*

**тарош** تراش *асоси замони ҳозираи* **тарошидан.**

**ТАРОШ** تراش тарошиш, тарошидан, амали тарошидан.

Нохӯрда тароше зи сари тешаи ҳиҷрон,
Хиште ба сари турбати Фарҳод наёбанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **тароши қалам** он чӣ ки нависанда ифода кардан мехоҳад.

Сӯи дигарон аст тароши қалами хеш,
В-аз хомаи ман ҷуз фани наҷҷор наёбӣ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРОША** تراشه он чӣ дар натиҷаи тарошидани чизе пайдо шуда бошад, параха.

**ТАРОШИДАН** تراشیدن **1.** ранда кардан, харошидан, харошида ҳамвор кардан.

Он кас ки чунин гуҳар тарошад,
Чун санг ҷигар чаро харошад? *Шоҳин*

**хома тарошидан** нӯги қаламро баровардан.

Тарошид мушкинрақам хомае,
Харошид машҳун ба ғам номае. *Ҷомӣ*

**2.** гирифтани мӯи сар ё риш бо теғ.

Ҳазор нуктаи бориктар зи мӯ ин ҷост,
На ҳар ки сар битарошад, қаландарӣ донад. *Ҳофиз*

**3.** *маҷ.* худро зиёд нишон додан, худро таъриф кардан.

Пас раву сомит шаву хомӯш бош,
Аз вуҷуди хеш кам волӣ тарош! *Румӣ*

**ТАРОҚ||ТАРОК** تراق||تراک овозе, ки аз шикастан ё афтодани чизе ба гӯш мерасад.

В-он шаби тира, к-он ситора бирафт,
В-омад аз осмон ба гӯш тарок. *Хисравӣ*
Ҷӯбро бишканӣ, тароқ кунад,
Он тароқ аз сари фироқ кунад. *Саноӣ*
Тароқи сар аз гурзи пӯлодванд
Ҳамехонд аҷалро ба бонги баланд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРОҶИМ** *а.* تراجم *ҷ.* **тарҷума||тарҷима.**

Тароҷими акобири сана дар ... «Сарви озод» тарким ёфта. *«Хизонаи омира»*

**ТАРОҶӮЪ** *а.* تراجع **1.** бозгашт, пасравӣ, гашта омадан, ба ақиб рӯй ниҳодан.

В-он дигар чун киштии бебодбон,
В-он дигар андар тароҷӯъ ҳар замон. *Румӣ*

**2.** камшавӣ, пастшавӣ, таназзул.

Офтобест шеъри ман, к-аз из
Дар тароҷӯъ наюфтад ҳаргиз. *Саноӣ*

**ТАРРА** تره *ниг.* **тара.**

**ТАРРИҚУ** *а.* طرقوا *сиғаи амри арабӣ* роҳ диҳед!

Шавқаш оварда сӯи меҳтари хеш,
Тарриқу-тарриқукунон дар пеш. *Саноӣ*
Тарки ҳунар бигӯяд, дафтар зи зӯҳд шӯяд,
Гар бишнавад Уторид як «тарриқу»-и моро.
*Шамси Табрезӣ*

**ТАРРОР** *а.* طرار **1.** кисабур, дузд.

Тарроре берун омада буд, то нақбе занад ва киса бибурад. *Авфӣ*
Ин чӣ турра-ст, ин чӣ шаб, чӣ каманд?
Ин чӣ дилдузд, ин чӣ тарорр аст? *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* ҳилагар, маккор, айёр.

Вазири аввал гуфт: ... Нодиртар он, ки аз нодонии таррори Басра шуморо турфаи Бағдод менамояд. *«Калила ва Димна»*
Ақл шуд мафтуни мушкин турраат,
Содае дар доми тарроре фитод. *Ҷомӣ*

**ТАРРОҲ** *а.* طراح он ки тарҳ мекашад, тарҳкашанда, нақшакаш.

Тарроҳи нигорхонаи хок,
Баннои гуҳарсарои афлок ... *Файзӣ*

**ТАРРОҲӢ** طراحی санъати тарҳкашӣ, ҳунари тарҳсозӣ, лоиҳасозӣ.

Ба тарроҳӣ чу фикр оғоз кардӣ,
Ҳазорон тарҳи зебо соз кардӣ. *Ҷомӣ*

**тарс** ترس *асоси замони ҳозираи* **тарсидан.**

**ТАРС** ترس хавф, бим, ваҳм.

Муаллим ба одоб ва тарсу бим ба ҳузури онҳо [ҳукком] менишинад. *Аҳмади Дониш*

Тарс бародари марг аст. *Зарбулмасал*

**ТАРСГИН** ترس گين он кӣ метарсад, тарсанда, тарсончак.

Кай мор тарсгин шаваду гурба меҳрубон,
Гар муш можу муж кунад гоҳи дарҳамӣ. *Рӯдакӣ*

**ТАРСГОР||ТАРСКОР** ترس گار||ترس کار касе, ки аз худо метарсад; порсо.

**ТАРСЕЪ** *а.* ترصيع **1.** ҷавоҳир шинондан дар чизе, зинат додан бо ҷавоҳир, мас. шамшерро; **тарсеъ додан** ҷавоҳир шинондан.

Шоире нигини маъниро ба ангуштарини лафз чунин тарсеъ дода ... «*Таърихи Сайидроқим*»

2. *адш.* калимаҳои мисраи якӯм ва дуйӯмро дар сурати мутавозӣ дар як шаклу қолаб чидан, мас.

Бар ҳар зараре сабур мебуд
В-аз ҳар нафаре нафур мебуд. *Ҷомӣ*

**ТАРСИДАН** ترسيدن ваҳмидан, хавф доштан, ҷуръат накардан.

Рофеъ аз ин сухан тарсид. «*Таърихи Наршахӣ*»

**ТАРСКОР** ترس کار *ниг.* **тарсгор.**

**ТАРСНОК** ترسناک тарсанда, тарсончак.

Он ки диҳад бинӣ, аз ӯ нест бок,
В-он ки бурад бинӣ, аз ӯ тарснок. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мапурс аз дил, ки ҷони тарснок аст,
Ҳам аз бими худаш бими ҳалок аст. *Ҳилолӣ*

**ТАРСО** ترسا **1.** тарсанда, бимбаранда; **2.** исавӣ, насронӣ, пайрави дини Исо.

Аз Эрон беандоза тарсо шуданд,
Ҳама марз пеши Сукубо шуданд. *Фирдавсӣ*

[Шиблӣ] вақте бемор шуд, халифа табиби тарсоро ба муолиҷати вай фиристод. *Ҷомӣ*

**тарсон** ترسان *асоси замони ҳозираи* **тарсон(и)дан.**

**ТАРСОН** ترسان он кӣ метарсад, тарсанда; тарсидаистода.

Чӣ тарсонад маро, к-ӯ буд тарсон,
Надорад ҳеҷ бихрад ҷангам осон.
*Фахриддини Гургонӣ*

Ҷаҳондор аз он посухи ҳавлнок
Зи беҳушӣ омад, зи бими ҳалок
Дилаш дод гӯяндаи роҳбин,
Ки тарсон бувад марди кӯтоҳбин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРСОН(И)ДАН** ترساندن||ترسانيدن хӯсонидан, ваҳму бим ворид овардан.

Дев метарсонадат, к-ин ҳину ҳин,
З-ин пушаймон гардию гардӣ ҳазин. *Румӣ*

**ТАРСУ** ترسو тарсанда, буздил, касе ки беҳуда метарсад, тарсончак.

**ТАРТ** ترت : **тарту март** табоҳу табаст, зеру забар, торумор.

Он молу неъматаш ҳама гардид тарту март,
Он хайлу он ҳашам ҳама гаштанд зорвор.
*Хуҷастаи Сарахсӣ*

В-эй басо боду бӯши тигинон
Тарту март аз дуои мискинон. *Саноӣ*

**ТАРТИБ** *а.* ترتيب низом, интизом, ҷо ба ҷо гузоштани чизҳо мувофиқи мақому мартаба ё ягон аломаташон.

Чу тартиби тавассул хӯрд барҳам,
Ҷудо шуд банд-банди Қайс аз ҳам. *Мулҳам*

**ТАРТИЛ** *а.* ترتيل хондан бо оҳистагию оромӣ ва мувофиқи қоида.

**ТАРФ** I ترف мост, ҷуғрот; қурут.

Тарфи адӯ туруш нашавад, з-он ки бахти ӯ
Говест некшир, валекин лагадзан аст. *Анварӣ*

**ТАРФ** II *а.* طرف канора, канор.

Дарахтон шукуфтанд бар тарфи боғ,
Барафрӯхта ҳар гуле чун чароғ. *Низомӣ*

**тарфи чаман** гӯшаву канори чаман; чамангоҳ.

Бар чеҳраи гул шабнами наврӯз хуш аст,
Дар тарфи чаман рӯи дилафрӯз хуш аст. *Хайём*

Саҳар ба тарфи чаман мешунидам аз булбул
Навои Ҳофизи хушлаҳҷаи ғазалхонаш. *Ҳофиз*

**ТАРФ** III *а.* طرف камарбанд, банди заррин ва нуқрагин, ки бар камар мебанданд.

Тоҷваронро зи лаъл тарф ниҳӣ дар камар,
Шердилонро зи ҷазъ доғ ниҳӣ бар сурин. *Хоқонӣ*

**тарф бастан** *ба чизе* камар бастан; *маҷ.* омода шудан, азму оҳанги чизе кардан.

Дар он дам, ки бастам ба эҷод тарф,
Маро буд унвони ҳастӣ ду ҳарф ... *Шоҳин*

◇ **тарф барбастан** суду фоида ва баҳра бурдан аз чизе.

Ба ғайр аз он ки бишуд дину дониш аз дастам,
Дигар бигӯ, ки зи ишқат чӣ тарф барбастам? *Ҳофиз*

**ТАРФ** IV *а.* طرف нигоҳ, назар; чашм, дида; ҷунбонидани пилки чашм.

Хештан афканд дар дарьёи жарф,
Ки наёбад ҳадди онро ҳеҷ тарф. *Румӣ*

**ТАРФА||ТАРФАТ** *а.* طرفه||طرفت як лаҳза, як чашм задан.

**ТАРФАНД** ترفند сухани беҳуда, бемаънӣ, сухани маҳол, дурӯғ.

Бо ҳунари ӯ ҳама ҳунарҳо ёфа,
Бо сухани ӯ ҳама суханҳо тарфанд. *Фаррухӣ*

Эй, он ки ҷуз аз шеъри ғазал шеър нахонӣ,
Ҳаргиз накунӣ сер дил аз тунбалу тарфанд. *Кисоӣ*

**ТАРФАНҶ** ترفنج роҳи борику душворгузар.

Роҳе, ки рост аст, бигзин, эй дӯст,
Дур шав аз роҳи бекаронаву тарфанҷ. *Рӯдакӣ*

**ТАРФАТ** *а.* طرفت *ниг.* **тарфа.**

**ТАРФАТУЛЪАЙН** *а.* طرفةالعين ба як чашм задан, ба як чашм гардондан; ба як сония, фавран; *ниг.* **тарфа.**

Ман ба як тарфатулъайн ӯро биёварам.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ТАРФЕЪ** *а.* ترفيع рафеъ ва баланд кардан, боло бардоштан.

**ТАРФЕҲ** *а.* ترفيه роҳат додан, осоиш додан, раҳо кардан аз ғаму андӯҳ.

Назари ҳиммати... мо бар тарфеҳи ҳоли раоё ва умуми халқ ва адлу ростӣ миёни эшон [аст]. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАРХИС** *а.* ترخيص рухсат додан, иҷозат додан.

**ТАРХОН** *т.* طرخان||ترخان 1. *таър.* касе ки подшоҳ ӯро барои ягон хизматаш аз боҷу хироҷ озод мекард ва ҷӣ гуноҳе, ки мекард, аз он мегузашт.

Тархон онро гӯянд, ки аз ҷамеи таколифи девонӣ муоф ва мусаллам бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. номи яке аз сардорони лашкари подшоҳи Туркистон дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Ба Тархон чунин гуфт, к-эй сарфароз,
Бирав тез бо лашкари размсоз. *Фирдавсӣ*

**ТАРЬЁҚ** *ю.* ترياك *ниг.* **тарьёқ.**

Дам медиҳӣ ар, лабе бубахшо,
Тарьёк кам аз фусун набошад. *Хисрави Деҳлавӣ*
Аз он оҳуи маънӣ мечарад дар водии ҳастӣ,
Ки кишти заҳрнок аз водии тарьёк мерӯяд. *Урфӣ*

**ТАРЬЁН||ТИРЬЁН** تريان сабаде, ки аз навдаҳои бед бофта мешавад.

Берун шуд пиразан сӯи сабза,
В-овард пажанд чида бар тарьён. *«Луғати фурс»*

**ТАРЬЁҚ||ТИРЬЁҚ** *ю.-а.*ترياق 1. давои зидди таъсири заҳр, доруи зидди заҳр, позаҳр.

То тарьёқ аз Ироқ оваранд, моргазида мурда бошад. *Саъдӣ*

2. афьюн, опий.

**ТАРҒИБ** *а.* ترغيب 1. ба рағбат овардан, касеро ба чизе хоҳон кардан.

Чун зи тарғиб аҳли имон мераванд,
Сӯи шаҳ аз ишқи духтар медаванд. *Румӣ*

2. барангехтан, таҳрик кардан.

**ТАРҒӮ** *т.-м.* ترغو матои сурхи шоҳӣ.

Табақе сиёҳ пурмарворид ва корде дар он миён ва тарғӯи сурх бар он пӯшида ба хидмати қоон бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАРӢ** I تری намӣ, рутубат; тозагӣ; *муқобили* **хушкӣ** 1.

Тани хингбед арҷи бошад сапед,
Ба тар(р)ию нармӣ набошад чу бед. *Рӯдакӣ*
Аз тарӣ хост ҷапидан чу гулоб
Лаби ту, к-аз маи ноб олудаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАРӢ** II *а.* طری ботароват, тару тоза ва нав; **гиёҳи сарсабзу тарӣ** гиёҳи тару тоза.

**ТАРҚЕЪ** *а.* ترقيع ямоқ кардан; ямоқ.

**ТАРҚИМ** *а.* ترقيم рақам навиштан, рақам гузоштан.

Баъд аз тарқими ин ривоёт, ки дар баъзе ҳикоёти оянда мадхал дорад,... бар арзи арбоби камол мерасонад. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРҚУВА** *а.* ترقوه ҷанбари гардан, устухони охурак.

**ТАРҲ** I *а.* طرح нақш, нақша, лоиҳа, нақшаи иморати нав; шакл, тартиб, тарз.

Ба меҳмон карда буд ӯ хона буньёд,
Ба тарҳи ӯ қалам ангушти Беҳзод. *Сайидо*
Пири хирад аз тарҳи суханронии ту
Донист, ки то куҷост нодонии ту. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**тарҳ андохтан (ё афкандан, фигандан)** нақша кашидан; бино кардан, иморат сохтан.

Подшоҳе, ки тарҳи зулм фигананд,
Пои девори мулки хеш биканд. *Саъдӣ*

◇ **ба тарҳ фурӯхтан (ё додан)** бо нархи гаронтар ва бо зӯр фурӯхтани чизе ба мардум, маҷбуран харондан.

Золимеро ҳикоят кунанд, ки ҳезуми дарвешон хаидӣ ба ҳайф ва тавонгаронро додӣ ба тарҳ. *Саъдӣ*

**ТАРҲ** II *а.* طرح 1. баровардан, партофтан, дур кардан; 2. *мат.* номи амали дуюми ҳисоб, ки аз ададе кам кардани адади дигар аст; 3. *адш.* ба кор набурдани харфҳои нуқтадор ё бенуқтаи арабӣ дар назм ва ё наср.

**ТАРҲИБ** I *а.* ترحيب марҳабо гуфтан, «хуш омадед!» гуфтан; таъзим кардан.

Чун пеши Усмон омад, Усмон бархост ва тарҳиб кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*
Шатраба тарҳибе тамом намуд. *«Калила ва Димна»*

**ТАРҲИБ** II *а.* ترهيب тарсонидан, ба воҳима андохтан.

Тифл аз он тарғибу тарҳиби падар
Рӯ суви мактаб намояд сар ба сар. *Румӣ*

Машоих ҳарчанд оёти тарғиб ва тарҳиб бар ӯ хонданд, дили санги ӯ нарм нашуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАРҲИМ** *а.* ترحيم раҳмат гуфтан; ҳамдардӣ изҳор кардан, таъзия баён кардан.

**ТАРҶЕЪ** *а.* ترجيع такрор, баргашт.

**ТАРҶЕЪБАНД** ترجيع بند *адш.* такрор шудани байти муайян дар охири бандҳои як манзума; *ниг.* **тарҷеъ.**

**ТАРҶЕҲ** *а.* ترجيح бартарӣ, афзалӣ; **тарҷеҳ додан** беҳтар шумурдан.

Сухани ӯро [Сайфиддини Исфарангиро] бар сухани Асир тарҷеҳ додаанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**тарҷеҳ кардан** беҳтар донистан.

Меравӣ бо ғайру месӯзӣ мани девонаро,
Мекунӣ бар ошно тарҷеҳ ҳар бегонаро. *Сайидо*

**ТАРҶИБ** *а.* ترجيب эҳтиром, ҳурмат, иззат.

Чун Абдулмуталлиб даромад, тарҷиб кард ва дар паҳлуи хеш биншонд. *«Таърихи Табарӣ»*

Ба тарҷиби ҳаммоми хоин бинои он халал пазирад. *«Калила ва Димна»*

**ТАРҶИМА** *а.* ترجمه *ниг.* **тарҷума.**

**ТАРҶИМОН** *а.* ترجمان *ниг.* **тарҷумон.**

**ТАРҶУМА||ТАРҶИМА** *а.* ترجمه аз як забон ба забони дигар гардондан.

Ин мувашшаҳро мутарҷим тарҷума намуда, ба назари подшоҳ даровард. *Аҳмади Дониш*

◇ **тарҷумаи ҳол** нақли ҳаёт ва фаъолияти касе, шарҳи аҳвол.

**ТАРҶУМОН||ТАРҶИМОН** *а.* ترجمان касе, ки суханеро аз як забон ба забони дигар мегардонад, тарҷимакунанда, мутарҷим.

Муаммоест дарси ишқхонӣ,
Надорад ғайри ҳайрат тарҷумоне. *Ҳоҷӣ*
Ҳамчунииям нест маҷоли сухан,
То ки нагардад дигарам тарҷумон. *Ҳоҷӣ*

**ТАСАББУТ** *а.* تثبت пойдор шудан, барқарор доштан, сахт истодан.

Амир Муҳаммад ҷои ӯ натавонад дошт ва аз вай тасаббуте наёяд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ӯ ҳазиматиёнро гирд карда... тасаббут менамуд, то хизматиён пешӣ мегирифтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАСАВВУР** *а.* تصور сурати чизеро дар фикри худ муайян намудан; пиндор, хаёл.

Эй нодон, ба чӣ тасаввур ин кор кардӣ? *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар васфи ҷамоли ту, надонам, чӣ нависам,
Он чи ба тасаввур гузарад, беҳтар аз онӣ. *Шоҳин*

**ТАСАВВУФ** *а.* تصوف **1.** пашминапӯшӣ, пӯшидани либоси пашмин; **2.** *фалс.* ҷараёне, ки пайравони он ба покшавӣ аз хоҳишҳои нафсонӣ кӯшида, ашьёи олам ва табиатро мазҳар (маҳалли зуҳури) ҳақ (худо) медонистанд, либоси пашмина пӯшида ба зӯҳду тақво машғул мешуданд; сӯфигарӣ.

Якеро аз машоихи Шом пурсиданд, ки ҳақиқати тасаввуф чист. Гуфт: Аз ин пеш тоифае дар ҷаҳон пароканда буданд ба сурат ва ба маънӣ ҷамъ, акнун қавме ҳастанд ба сурат ҷамъу ба маънӣ пароканда. *Саъдӣ*

**ТАСАДДУҚ** *а.* تصدق садақа кардан, худоӣ кардан; садақа, хайрот.

Эй ҷони ман тасаддуқи ҷони ту, афв кун
Ҳар кӯтаҳӣ, ки аз мани бечора сар зада! *Шоҳин*

**тасаддуқ кардан (ё фармудан)** а) садақа кардан, хайрот кардан; б) *маҷ.* афв фармудан, бахшидан.

**ТАСАДДӢ** *а.* تصدى машғул шудан; иртикоб, мубодарат.

Мутасаддиён бори дигар бар тасаддии ҷиноят густох нагарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАСАЛЛИДЕҲ** تسلى‌ده он ки (ё он чӣ) тасаллӣ медиҳад, тасаллибахш.

Нависад китобе суви модараш —
Тасаллидеҳи ҷони ғампарвараш. *Ҷомӣ*

**ТАСАЛЛИТАЛАБ** تسلى‌طلب хоҳандаи тасаллӣ, орзукунандаи тасаллӣ.

Дил дар ҳаваси васл тасаллиталаб аст,
Дар пардаи сурат асту маъниталаб аст.
Гуфтам, ки ба поси дил тасаллӣ ёбад,
Фарьёд, ки пос ҳам тасаллиталаб аст. *Урфӣ*

**ТАСАЛЛО** *а.* تسلا *ниг.* **тасаллӣ.**

**ТАСАЛЛУС** *а.* تسلس макр, фиреб, ҳилагарӣ; чоплӯсӣ, хушомадгӯӣ.

Нури он гавҳар чу берун тофтаст,
З-ин тасаллусҳо фароғат ёфтаст. *Румӣ*

**ТАСАЛЛУТ** *а.* تسلط зердаст кардан, ҳокимият, ҳукмронӣ, дастьёбӣ.

[Онҳо] бар ҳамаи замин тасаллут гирифта буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАСАЛЛУФ** *а.* تصلف лофзанӣ, худситоӣ; лоф, бодигӣ, манманӣ.

Яке аз ҳозирон гуфт:... Фалон кас дар Басра шамшере дорад ҳиндӣ, ки бетакаллуф ва тасаллуф дар олам назир надорад. *«Равзат-ус-сафо»*

Не рақами килки такаллуф дар ӯ,
Не калафи доғи тасаллуф дар ӯ. *Ҷомӣ*

**ТАСАЛЛӢ||ТАСАЛЛО** *а.* تسلى||تسلا дилхушӣ, шодкомӣ, осоиши хотир; хушнудӣ, дилосоӣ, хотирнавозӣ; дилбардорӣ.

Диҳам ҷони худро тасалливу гӯям,
Ки ҷонон ба ман инчунин ҳам намонад. *Мушфиқӣ*

Сад табассум кунӣ аз баҳри тасаллои дилам,
То набӯсам лаби майгуни ту, н-орам ба ҳисоб. *Савдо*

**ТАСАЛСУЛ** *а.* تسلسل ҳалқа-ҳалқа, печ-печон; пайвастагӣ; бефосилагӣ.

Соқиё, дар гардиши соғар таалпул то ба чанд?
Давр чун бо ошиқон афтад, тасалсул боядаш. *Ҳофиз*

Ба рағми хирад дар миёни рафиқон
Қадаҳ карда эҳьёи даври тасалсул. *Исмат*

**ТАСАННУН** *а.* تسنن *д.* пайравӣ ба суннат, тарафдории мазҳаби суннӣ, суннигарӣ.

**ТАСАННӮЪ** *а.* تصنع сунъигӣ, сохтагӣ.

Бедил, на мадоро, на тавозӯъ бардор!
Не расми такаллуф, на тасаннӯъ бардор! *Бедил*

**ТАСАРРУФ** *а.* تصرف соҳибӣ кардан, ба ихтиёри худ гирифтан; ҳуқуқ доштан ба чизе.

...Ва ҳама рустоиҳои Бухоро ба тасарруфи амир Наср буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гар бувад мардӣ тасарруф аз барои шавҳарӣ,
Навъарӯси даҳрро дидорӣ домоде бас аст. *Махфӣ*

Ва дигар, вазири харҷ мавоҷиби аскар ва асбоб ва адавоти ҳарб дар тасарруфи ӯ бошад. *Аҳмади Дониш*

**ба тасарруфи худ даровардан** соҳиб шудан ба чизе, чизеро аз они худ кардан.

Ӯзбакон Ҷодакро зер карданд ва ба тасарруфи худ даровварданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ТАСАТТУР** *а.* تستر пӯшида шудан, дар парда шудан, пинҳон шудан.

**ТАСАФСУТ** *а.* تسفسط сафсата гуфтан; гапҳои беҳуда.

Пас тасафсут омад ин даъвии хибр,
Лоҷарам бадтар бувад з-ин рӯзи кибр. *Румӣ*

**ТАСАФФӮҲ** *а.* تصفح мутолиа кардан, саҳифа ба саҳифа диққат карда хондан.

Дар тасаффӯҳ чу илм беҳбардор,
Дар тахаллус чу ҳилм бархурдор. *Саноӣ*

**ТАСАЪУД** *а.* تصعد болоравӣ; бухор шуда баромадан.

Чун тасаъуд кунад, фурӯ борад,
Қасди таскинӣ андар ӯ орад. *Саноӣ*

**ТАСБЕҲ** *а.* تسبیح 1. худоро ёд кардан, зикри худо, «субҳонолло-субҳонолло» гуфтан.

Рӯзу шаб овози тасбеҳ ва таҳлил шунидӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Домуллоҳо ба шавқу иштиҳо ошро бардоштанд ва худ [амир] менигарист ва тасбеҳ мегуфт.
*Аҳмади Дониш*

2. донаҳои ба ришта кашидашуда, ки диндорон дар вақти зикр онро як-як мегардонанд.

Рӯи тамаъ аз халқ бипеч, ар мардӣ,
Тасбеҳи ҳазордона дар даст мапеч. *Саъдӣ*

Тасбеҳ зи зикри он ягона
Гардид ба ашк дона-дона. *Ҳилолӣ*

**ТАСБИТ** *а.* تثبیت собит кардан, барқарор намудан, по бар ҷо кардан.

**ТАСВИБ** *а.* تصویب тасдиқ кардан, маъқул донистан.

**ТАСВИД** *а.* تسوید навиштан, сиёҳ кардан; нусхабардорӣ кардан; нусхабардорӣ.

**ТАСВИЛ** *а.* تسویل 1. зинат додан, оростан, чизи бадро хуб ба калом додан; 2. *маҷ.* суханорой; фиреб, фитна, иғвогарӣ.

Шайтон тасвиле накунад, ки мӯҷиби нақзи мисоқ гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Гоҳ тафсир гуфту гоҳ ҳадис,
Гоҳ тасвилҳои деви хабис. *Ҷомӣ*

**ТАСВИЛОТ** *а.* تسویلات ҷ. **тасвил 2; тасвилоти шайтонӣ** иғвои шайтон, иғвогарии моҳирона.

**ТАСВИР** *а.* تصویر расмкашӣ, сураткашӣ.

Нозанинтар зи қадат дар чамани ноз наруст,
Хуштар аз нақши ту дар олами тасвир набуд.
*Ҳофиз*

◇ **тасвири соядор** буте, ки аз санг, оҳан ва ғ. сохта шудааст.

**ТАСВИФ** *а.* تسویف ба таъхир андохтан, дароз кардани мӯҳлат.

Фориғ аз макру эмин аз тахвиф,
Ҷурм ҳолию тавба дар тасвиф. *Саноӣ*

**ТАСВИЯ||ТАСВИЯТ** *а.* تسویه||تسویت ба як савия овардан, баробар кардан, тартиб додан, мураттаб кардан.

Аз ҳар ду ҷониб ба таъбияи лашкар ва тасвияи суфуф иштиғол намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАСДЕЪ** *а.* تصدیع касеро дарди сар кардан, ташвиш додан; дарди сар, ташвиш.

Табиби шаҳр чӣ тасдеъ медиҳад моро,
Ки кас наёфт ба ҳикмат илоҷи савдоро.
*Камоли Хуҷандӣ*

[Амирзода] соате хуб тамошо ва тафарруҷ намуда, барои одоб бархост, ... то тасдеъ набошад.
*Аҳмади Дониш*

**ТАСДИД** *а.* تسدید росту дуруст кардани чизе; ба роҳи дуруст равона кардан; ҳидоят.

**ТАСДИР** *а.* تصدیر 1. ҷои якӯм додан; ҷои якӯм гирифтан; 2. *адш.* овардани калимаи аввали мисраи аввал дар охири мисраи дуйӯм, чунончи дар байти зерин:

Боварам, н-ояд, ки имшаб ёр ояд дар барам,
Дар барам ояд, бубинам, то биёяд боварам.
*Парии Ҳисорӣ*

**ТАСДИС** *а.* تسدیس 1. *нуҷ.* шашкунча кардан, шашгӯша сохтан; шаштой кардан; 2. *адш.* тарзи шеъргӯист, ки дар он шоир ба панҷ мисраъ ё панҷ байти худ мисраъ ё байти шашӯмро аз шоири дигар гирифта илова мекунад; мусаддас кардан.

**ТАСДИҚ** *а.* تصدیق рост донистан, ҳақ шуморидан, бовар кардан, иқрор кардан.

Биё, ки тавба зи лаъли нигору хандаи ҷом
Тасаввурест, ки ақлаш намекунад тасдиқ. *Ҳофиз*

**ТАСКИН** *а.* تسکین ором кардан, хомӯш кардан; хомӯш гардидан, ором шудан; оромӣ, хомӯшӣ.

Баъзе аз умаро, ки ба расми илғор аз Бухоро дар Самарқанд буданд, ба мусолиҳа баромада, ин фитнаро таскин доданд. *Аҳмади Дониш*

**таскин ёфтан** ором гаштан, қарор гирифтан, осуда гаштан.

Лайлӣ ба ҳазор иззу тамкин
Дар маснади ноз ёфт таскин. *Ҷомӣ*

**ТАСЛЕҲ** *а.* تسلیح яроқнок кардан, мусаллаҳ кардан.

**ТАСЛИМ** *а.* تسلیم 1. саломдиҳӣ, изҳори эҳтиром; 2. фармонбардорӣ; тан додан ба тақдир, худро ба ихтиёри каси дигар супурдан; супурдан.

Дар кафи шери нари хунхорае
Ғайри таслиму ризо ку чорае? *Румӣ*

Подшоҳӣ ба вай таслим кард ва худ дар парда шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ба таслим орамидан** итоат кардан.

Моро аз шаш ҷиҳат роҳест пеши дида аз угро,
Ба таслим орамидам, то чӣ хоҳад кард сайёдам?
*Савдо*

**ТАСЛИС** *а.* تثلیث *мат.* сегӯша кардан; сегӯша шудан; сегӯшагӣ.

Навъи чаҳорӯм кайфияте бувад, ки ориз шавад камиётро ... чун шакл, ки тарбеъ ва таслис ва таъкиб ва махрутиро шомил бувад.
*Насириддини Тӯсӣ*

**ТАСЛИЯТ** *а.* تسلیت ғаму андӯҳ аз дили касе берун кардан, дилдорӣ додан, дилбардорӣ (хусусан дар вақти мусибат).

**ТАСМА** تسمه банди чармин, чарми хоме, ки аз он банд месозанд; камарбанд; ◇ **тасма аз пушти** *(ё* **гурдаи***)* *касе* **кашидан** ба ранҷ ё азоби сахти касе сабаб шудан.

**ТАСМИМ** *а.* تصمیم дар коре қарори қатъй кардан; **тасмим гирифтан** карор додан барои анҷоми коре, азми қатъй кардан; **тасмим ёфтан** қарор гирифтан.

Азимати ту бар имзои ин муҳим тасмим ёфта. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАСМИР** *а.* تثمیر 1. мева чидан; 2. *маҷ.* фоида бурдан.

Ҳар ки... мол ба даст орад ва дар тасмири он ғафлат варзад, худ дарвеш шавад. *«Калила ва Димна»*

**ТАСМИЯ** *а.* تسمیه исм ниҳодан, ном додан.

Ҷаноби Муборизӣ ҷиҳати тасмияи ӯ аз Қуръон ба фол гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **тасмия гуфтан** номи худоро зикр кардан, «бисмилло» гуфтан.

**ТАСНЕЪ** *а.* تصنیع сохтан, тайёр кардан, муҳайё кардан.

**ТАСНИФ** *а.* تصنیف 1. синф-синф кардан, ба навъҳо ҷудо кардан; 2. таълиф, тартибдиҳӣ(-и китоб, асари мусиқавӣ).

Гуфтам барои нузҳати нозирон ва фусҳати ҳозирон китоби «Гулистоне» тасниф тавонам кард. *Саъдӣ*

Китоби тарабхез гардид шоеъ
Зи таснифи Ҷомии олидимоғе,
Паи соли таърихи табъи накӯяш
Рақам кард оқил «чӣ якранг боғе!» *Ҷомӣ*

3. тарона, суруд.

Чу соғар рафта буд аз дасти мутриб,
Ба сад тасниф овардам ба чангаш. *Камоли Хуҷандӣ*

З-эшон шунав дақиқаи фақр, аз барои он-к
Таснифро мусанниф беҳтар кунад баён. *Хоқонӣ*

**ТАСОБУҚ** *а.* تسابق ба ҳам пешдастӣ гирифтан, мусобиқа кардан.

...Хилофи он ба ваҳм табодур ва тасобуқ менамояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАСОДУМ** *а.* تصادم задани ду чиз ба ҳамдигар, ба ҳам задан, дучор шудан.

**ТАСОДУФ** *а.* تصادف 1. ба ҳам вохӯрдан, ба ҳам кӯфтан; 2. ҳодиса, воқеа.

**ТАСОМӮҲ** *а.* تسامح ба ҳамдигар гузашт кардан; осон шумурдан.

**ТАСОНИФ** *а.* تصانیف *ҷ.* **тасниф** 3.

**ТАСОРИФ** *а.* تصاریف *ҷамъ* 1. ҳукм ва амрҳои худсарона; 2. тағйирот, дигаргуниҳои замона.

Қобуси Вушмгир муддати ҳаждаҳ сол дар Хуросон бимонд ва бар инқилоби ҳолот ва тасорифи айём ва ҳаводиси замон мусобарат менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**тасорифи адвор** мурури замон, гузашти рӯзгор.

Ба тасорифи адвор ва тадовири лайлу наҳор андаке аз он дар ҳайнзи баёнояд. *«Илми симиё»*

**ТАСОУД** *а.* تصاعد 1. болоравӣ, болобарой; 2. *мат.* прогрессияи ададӣ ё ҳандасӣ.

**ТАСОҲУЛ** *а.* تساهل сахлангорӣ, бепарвой; бепарвой кардан.

Дар адои моли муқаррар тасоҳул ва тағофул ҷоиз медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАСРЕЪ** *а.* تسریع шитоб кардан, тезондан.

**ТАСРЕҲ** *а.* تصریح баён кардан, кушодаву равшан кардан, ошкор кардан, равшан ифода кардан.

Агар тасреҳ натавонӣ, ба киноят бигӯй. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАСРИФ** *а.* تصریف 1. гардонидан, тағйир додан; 2. *грам.* аз рӯи шахс ва шумора тағйир ёфтани феъл.

Бонг меояд, ки таърифаш кунед,
Ҳамчу масдар феъли тасрифаш кунед. *Румӣ*

**ТАСТЕҲ** *а.* تسطیح ҳамвор кардан, тахт кардан.

**ТАСТИР** I *а.* تستیر пинҳон кардан, пӯшида доштан, дар парда доштан.

Рангҳо ҷумла намуданд зуҳур аз макман,
Бӯйҳо ҷумла намуданд ба рӯз аз тастир.*

**ТАСТИР** II *а.* تسطیر навиштан, ба қалам овардан.

Аз ҷумлаи вақоеи санаи алиф, ки қобили таҳрир ва тастир аст, он аст, ки... *«Таърихи Фаришта»*

Чӣ нависам, ки хома дар таҳрираш сарнагунӣ мекашад ва нома дар тастираш бар худ мепечад. *«Илми симиё»*

Тастири онро дар ин саҳоиф мувофиқ дидам. *Аҳмади Дониш*

**ТАСУ** تسو андозаи паймоиш; як ҳисса аз бисту чор ҳиссаи ҳар паймоиш.

Гарчи туро ҳаст ба харвор фазл,
Нест зи донгоҳ маро як тасу. *Камоли Исмоил*

**ТАСФИЯ** *а.* تصفیه соф кардан, тоза кардан, покиза кардан.

Султон... ходими мадрасаро фармуд, ки ҳаррӯза аз тасфияи ҳуҷраи Мавлоно ғофил нашавад. *«Оташкада»*

**ТАСХАР**||**ТАСХАРА** *а.* تسخر||تسخره масхара кардан, истеҳзо кардан.

Пур зи сар то пой зиштиву гуноҳ,
Тасхару хунбак задан бар аҳли роҳ. *Румӣ*

Эй ки пулдорӣ, ба ҳоли бепулон тасхар макун!
Хотири ин бенавоёнро зи ғам абтар макун! *Савдо*

**ТАСХИН** *а.* تسخین гарм кардан, тафсондан.

Обу оташ дар табхи ғизо ва тасхину табриди бадан... сабаби тарвеҳи рӯҳ аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАСХИР** *а.* تسخیر 1. ром кардан; ба даст даровардан, фармонбардор кардан.

Холи ҳиндуи туро майл ба тасхири дил аст,
Бар сари оташ аз он анбари тар мерезад. *Исмат*

2. истило кардан, забт намудан, бо зӯр ба итоат даровардан.

Ин замон лашкаре ба ҷо дорад,
Азми тасхири шаҳри мо дорад. *Мушфиқӣ*

Агар дояии тасхири Эрон дорад, ... чунон бинамояд, ки ба Туркистон мерацад. *Аҳмади Дониш*

**ТАСЪИД** *а.* تصعید сууд кардан, баланд шудан, боло рафтан.

**ТАСЪИР** *а.* تسعیر нарх таъин кардан, баҳо мондан; нарх, баҳо.

...Ба гоҳи тасъир ва тасқили тамом бар раоё ва музореон рафтӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАСҚИЛ** I *а.* تثقیل гаронсанг гардонидан, вазнин кардан (дар вақти баркаш).

**ТАСҚИЛ** II *а.* تصقیل сайқал додан, ҷило додан.

Касе, ки хоҳад... бо тасқил оҳанро ба мартабаи физза ва заҳаб оварад, ... ин хаёли муҳол аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАСҚИЯ||ТАСҚИЯТ** *а.* تسقیه||تسقیت **1.** сероб кардан, обьёрӣ; **2.** об додан.

Чиҳил рӯз ӯро ба ҳамон таом ва шароб, ки ба модараш медоданд, тағзия ва тасқия намоянд. *«Илми симиё»*

**ТАСҲЕҲ** *а.* تصحیح дуруст кардан, ислоҳ намудани хатоҳо, махсусан дар матни китоб, мақола ва ғ.

Пас аз навиштану тасҳеҳ мекунам иншо
Ба муддаои ту дебочае чу дурҷи гуҳар. *Урфӣ*

**ТАСҲИЛ** *а.* تسهیل саҳл гардонидан, осон кардан; осонӣ, сабукӣ.

**ТАСҲИФ** *а.* تصحیف хато дар навиштан, хато хондан ва навиштани чизе, хато хондани калимае ба тавре, ки маънӣ тағьир ёбад.

Маро бӯса, — гуфто, — ба тасҳиф деҳ,
Ки дарвешро тӯша аз бӯса беҳ. *Саъдӣ*

Сиғаи исми фоил зоҳиран тасҳифи котиб аст. *«Хизонаи омира»*

**ТАСҶЕЪ** *а.* تسجیع бо саҷъу қофия навиштан ва сухан гуфтан.

**ТАСҶИЛ** *а.* تسجیل бо мӯҳр қайд ва тасдиқ кардани қабола, ҳуҷҷат.

**ТАТАББӮЪ** *а.* تتبع **1.** аз паи чизе рафтан, бо талошу кӯшиш ба талаби чизе рафтан; ҷустуҷӯ кардан.

Сайёд бар пили муаллам нишинад ва татаббӯи филон кунад. *Авфӣ*

**2.** тадқиқ, тадқиқ кардан.

Роқими хуруф татаббӯи аксари таворихи Аҷам намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** тобеӣ, тобеъ шудан; пайравӣ.

Шуарои араб татаббӯи шеъри ӯ бисьёр карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз бухл ва татаббӯи ҳаво ҳазар намой. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАТАВВУР** *а.* تطور тадриҷан аз ҳоле ба ҳоле гузаштан.

**ТАТАВВӮЪ** *а.* تطوع бо майл ва хоҳиши худ кореро ба ҷо овардан; кореро, ки вазифаи иҷрокунанда намебошад, кардан.

Дӯстии ман бар сабили татаввӯъ ва табаррӯъ ихтиёр кунанд. *«Калила ва Димна»*

**ТАТАЙЮР** *а.* تطیر **1.** фол задан аз парвози мурғ; **2.** фоли бад задан, фоли бад гирифтан.

**ТАТАР** تتر *шакли дигари* **тотор.**

Бихандид, к-аз рӯзи ҷанги татар
Ба дар кардам он ҷангҷӯӣ зи сар. *Саъдӣ*

**ТАТАРРУҚ** *а.* تطرق роҳ ёфтан ба чизе, мудохила кардан ба коре.

Ҳар касу нокасро дар ҳавзаи салтанат маҷоли татарруқ ва тадохул набошад. *Аҳмади Дониш*

**ТАТБИҚ** *а.* تطبیق ба ҳам андоза кардани ду чиз, муқоиса кардан, мутобиқ кардан.

Ба даври оразат чун дидам аз зулфаш тасалсулҳо,
Мусаллам шуд маро вайронии бурҳони татбиқаш. *Хиҷлат*

**ТАТВИЛ** *а.* تطویل дароз кардан; дуру дароз шудан.

Ин муқаддамот ба татвил анҷомид. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷои татвил нест дар гуфтор,
Иқтисор андар ин сухан пеш ор! *Саноӣ*

◇ **татвили калом** сергапӣ, пургапӣ.

**ТАТИММА** *а.* تتمه **1.** тамом ва пур кардан; **2.** замима, илова.

Деҳқон гуфт: ... Сад динор татиммаи он буд, ки ман ба ту дода будам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** бақия, боқимонда.

Шарики оқил гуфт: Ба қадри эҳтиёҷ аз он [зар] бардошта, татиммаро ба ҳамон дастур маҳфуз месозем. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАТЛИЯ** *а.* تطلیه молидан, андудан, мас. ба шутур қатрон молидан барои муҳофиза аз беморӣ.

Берунаш ба қиру зифт татлия ёфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАТМЕЪ** *а.* تطمیع ба тамаъ андохтан, ҳарис кунондан.

Шоҳ Яҳьёро ба татмеи ҳукумати Абарқӯҳ аз роҳ бурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАТМИМ** *а.* تتمیم ба охир расондан, тамом кардан, ба поён расондан.

**ТАТОВУЛ** *а.* تطاول **1.** дароз кардан; **2.** таҷовуз кардан, ҷабр намудан, тааруз намудан ба ҳаққи касе, дастдарозӣ кардан.

Писандидакорони ҷовидном
Татовул накарданд бар моли ом. *Саъдӣ*

Бар оламиён пӯшида нест, ки пеш аз ин татовул ва истилои роҳзанон ва дуздон то ҷӣ ғоят буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАТОР** تتار *шакли дигари* **тотор.**

Фитод оташи субҳ дар сӯхта,
Ба як дам ҷаҳоне шуд афрӯхта,
Ту гуфтӣ, ки дар хиттаи Зангбор
Зи як гӯша ногаҳ даромад татор. *Саъдӣ*
Макун айбам зи хун хӯрдан дар ин даст,
Ки коромӯзи оҳуи таторам. *Ҳофиз*

**ТАТОРӢ** تتاری мансуб ба татор; ◇ **бути таторӣ** *киноя аз* маҳбубаи хушрӯ.

Гули баҳорӣ, бути таторӣ,
Набид дорӣ, чаро наёрӣ? *Рӯдакӣ*

**ТАТРӢ||ТУТРӢ** تتری сумоқ (як навъ растанӣ).

Хор мад(а)рав, то нагардад дасту ангуштон фигор,
К-аз ниҳолу тухми татрӣ найшакар хоҳӣ чашид.
*Носири Хисрав*

**ТАТҲИР** *а.* تطهیر пок кардан, тоза кардан, покиза кардан.

Ба татҳираш салоҳ он дам чу диданд,
Гулоб аз ғунчаи исмат кашиданд. *Нозим*

Як-ду тан аз хидматгоронро, ки бад-ӯ расиданд, амр ба татҳири ҷома фармуд. *Аҳмади Дониш*

**ТАФ(Ф)** تف гармӣ, ҳарорат, оташ.

Дили санги хора аз тафи самум пора мешуд.
*Авфӣ*

Сари чашма чун талху шӯр ояд об,
Зи лабташнагон кай барад таффу тоб? *Ҷомӣ*

**таффи тамуз** гармии фасли тобистон.

В-он ки аз баҳри маҷмаи риндон
Кард таффи тамуз дар зиндон... *Саноӣ*

**тафу тоб** ҳарорат, гармӣ, сӯзиш.

Эй бехабар зи дидаи бехоби ошиқон,
Носӯхта дилат зи тафу тоби ошиқон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАФАВВУҚ** *а.* تفوق бартарӣ, афзалият.

Шавқ ба каромат ва аснофи тафаввуқ ва раёсат падид ояд. *Насириддини Тӯсӣ*

Лаззати афкор чандин дараҷа бар лаззати инкор тафаввуқ дорад. *Бедил*

**ТАФАЗЗУЛ** *а.* تفضل лутфу марҳамат.

Гул ёри ҳусн гаштаву булбул қарини ишқ,
Онро тафаззуле наву инро табаддуле. *Ҳофиз*

Молике... гуфт: Тафаззул кунед, то бо ҳам ин таомро бихӯрем. *Ҷомӣ*

**ТАФАЗЗӢ** *а.* تفضی аз тангӣ ва душворӣ халос шудан; **аз ӯҳдаи** *чизе* **тафаззӣ кардан (ё намудан)** аз ӯҳдаи чизе баромадан.

Аз ӯҳдаи эҳтимом ва... интизоми умури бароё тафаззӣ натавонист намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФАККУР** *а.* تفکر фикр кардан, андеша, фикр.

Ӯро мутафаккир ёфт, пурсид, ки: Мӯҷиби тафаккур чист? *Авфӣ*

Ғарқи дарёи тафаккур шудаем,
Таҳнишин чун садафу дур шудаем. *Ҷомӣ*

**ТАФАККӮҲ** *а.* تفکه тафарруҷ, хушвақтӣ.

Хирадманд бояд ки ин абвоб аз ҷиҳати тафаҳҳум бархонад, на аз барои тафаккӯҳ, то аз фавоиди он интифоъ ёбад. *«Калила ва Димна»*

**ТАФАННУН** *а.* تفنن 1. омӯхтани фанҳои гуногун; гуногунфаннӣ; гуногунсанъатӣ; 2. вақтгузаронӣ, бозӣ.

Шайх Абуалӣ Сино... гоҳе ба тафаннун шеър низ мегуфта. *«Оташкада»*

**ТАФАРРУД** *а.* تفرد танҳо мондан, яккагӣ, танҳоӣ.

Аз бистари таматтӯъ ба маскани тафаррyд хиромид. *Авфӣ*

**ТАФАРРУЗ** *а.* تفرض фарз кардан; фарз, тахмин.

Орпохон ин маънӣ тафарруз намуда, хост, ки ба дафъи шарри он ҷамоат пардозад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФАРРУС** *а.* تفرس чизеро аз рӯи фаросат бо аломат ва осораш дарёфтан.

Сурати ӯро бикашу назди ман ор, то аз далоили ҳайати ӯ бар аҳвол тафаррус кунам.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ТАФАРРУҒ** *а.* تفرغ аз коре фориғ шудан; ◇ **тафарруғи хотир** хотирҷамъӣ.

Тафарруғи хотир, ки милоки ҳамаи камол аст, муяссар нест. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАФАРРУҚ** *а.* تفرق аз ҳам ҷудо шудан, пароканда гардидан, парешон шудан; парокандагӣ, парешонӣ.

Ҷамъияти шаҳнаи Бухоро ба ташаттут ва тафарруқ мубаддал гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФАРРУҶ** *а.* تفرج 1. сайру гашт, саёҳат, тамошо.

Подшоҳ дар шаҳр набуд, барои тафарруҷи вилоят аз шаҳр рафта будааст. *Аҳмади Дониш*

2. хушҳолӣ, дилхушӣ ва лаззат аз дидани чизе.

Ба азми тафарруҷ дар ин боргоҳ
Бигарду баросой аз ранҷи роҳ. *Хоҷу*

**ТАФАРРӮҲ** *а.* تفرح фараҳъёбӣ, хурсандӣ, шодӣ; истироҳат.

Яъне гар баҳри тафаррӯҳ моили саҳро шавӣ,
Дар рикобат меравам дил аз ҷаҳон бардошта.
*Савдо*

**ТАФАРЪУН** *а.* تفرعن 1. такаббур кардан, худнамоӣ кардан, калонигарӣ кардан, каттагӣ кардан; 2. бедодгарӣ кардан; золимӣ.

**ТАФАССӢ** *а.* تفصی раҳоӣ ёфтан аз чизе, мас. аз қарз.

Эропдухт гуфт:... Тафассӣ аз чунин ҳаводис ҷуз ба ақл ва саботи хирад мумкин нагардад.
*«Калила ва Димна»*

**ТАФАТТУТ** *а.* تفتت реза-реза шудан, пора-пора шудан; реза-резагӣ.

Тӯморе диданд аз коғазҳои қадим, ки асари тафаттут ва ташаттут бад-он роҳ ёфта буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФАҚҚУД** *а.* تفقد 1. меҳрубонӣ, пазироӣ, меҳрубонӣ кардан.

Сабук бош, эй насими субҳгоҳӣ,
Тафаққуд кун ба ҳар сурат, ки хоҳӣ. *Низомӣ*

2. ҷустуҷӯ, кофтуков; пурсупос, аҳволпурсӣ.

**ТАФАҚҚӮҲ** *а.* تفقه 1. илми фиқҳ хондан, фақеҳ шудан; 2. фаҳмидани маънии чуқури чизе.

**ТАФАҲҲУМ** *а.* تفهم фаҳмидан, дарк кардан, дарёфтан, пай бурдан.

**ТАФАҲҲУС** *а.* تفحص тафтиш кардан, ҷустуҷӯ кардан, кофтуков кардан; тафтиш, ҷустуҷӯ, кофтуков.

Ду-се рӯз он ҷо буд ва тафаҳҳуси ҳолҳо менамуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ин ҷаҳон ҳамчун харобасту ту ганҷ,
Гар тафаҳҳус кардам аз ганҷат, маранҷ! *Румӣ*

**ТАФВИЗ** *а.* تفويض ба ӯҳдаи касе гузоштан, вогузорӣ, супурдан.

Иёлати он беша бад-ӯ тафвиз фармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба ман тафвиз кун тадбири ин кор,
Ки н-ояд дигаре чун ман падидор. *Ҷомӣ*

Баъд аз фавти вай ин маносибро ба ту тафвиз хоҳад фармуд. *Восифӣ*

**ТАФВИТ** *а.* تفويت фавт кунонидан, миронидан; нобуд кардан.

Ин матолиб камоянбағӣ муаддӣ ба таҳайюри табиат ва тафвити мақсуд мешавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАФЗЕҲ** *а.* تفضيح беобрӯ кардан, расво кардан; расвоӣ, шармандагӣ.

Мешояд, ки баъд аз ин тафзеҳ Мустаршид ба узрхоҳии бародар қиём намуда, аз он кор пушаймон шуда бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФЗИЛ** *а.* تفضيل афзалият додан, бартарӣ додан, нағзтар дидан; афзалият, бартарӣ.

Ҳар гах, ки ниҳад банда ҷабин пеши ту бар хок,
Тафзил ниҳад бар ҳама андом ҷабинро. *Муиззӣ*

Дар Ҳамадон баққоле аз кадхудоён ду ман сумоқ ба мӯҷиби тафзил бар шарик ҳаволат карда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **исми тафзил** *грам.* дараҷаи қиёсӣ ва ё олии сифат.

**ТАФКИК** *а.* تفكيك ҷудо кардан, ҷизеро аз ҷизе ҷудо кардан.

Ин тафкик дар забони форсӣ, ҳиндӣ ва туркӣ нест. *«Хизонаи омира»*

**ТАФОВУТ** *а.* تفاوت **1.** фарқ, фарқи байни ду чиз.

Он ки дар баҳри Қулзум аст ғариқ,
Чӣ тафовут кунад зи боронаш? *Саъдӣ*

**2.** фосила ё дурии мобайни ду чиз.

Салоҳи кор куҷову мани хароб куҷо?
Бубин, тафовути раҳ аз куҷост то ба куҷо! *Ҳофиз*

**тафовут кардан** а) фарқ кардан; б) аҳамият додан, эътино варзидан.

Панҷа дар сайд бурда зайғамро
Чӣ тафовут кунад, ки саг лояд. *Саъдӣ*

**ТАФОНӢ** *а.* تفانى фонӣ шудан, нобуд шудан; ҳамдигарро нобуд кардан.

Ин тафонӣ аз зид ояд зиддро,
Чун набошад зидд, набвад ҷуз бақо. *Румӣ*

**ТАФОРИҚ** *а.* تفاريق *ҷ.* **тафриқ** 1; ◇ **ба тафориқ** қисм-қисм, ҷудо-ҷудо, алоҳида-алоҳида, андак-андак.

Яке аз вузарои носеҳ гуфт: Эй худованд, маслиҳат он мебинам, ки чунин касонро ваҷҳи кафоф ба тафориқ муҷро доранд, то дар нафақа исроф накунанд. *Саъдӣ*

**ТАФОСИЛ** *а.* تفاصيل *ҷ.* **тафсил** 1.

Шуд тафосили кавнро муҷмал
Бар мисоли таайюни аввал. *Ҷомӣ*

**ТАФОСИР** *а.* تفاسير *ҷ.* **тафсир** 2.

Боқии вуҷӯҳ ҳавола ба кутуби тафосир меравад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФОУЛ** *а.* تفاؤل фол гирифтан, фол дидан.

Изҳори башошат карда ба ин байт тамассул ва тафоул намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАФОУЛАН** *а.* تفاؤلاً аз рӯи фоли нек, бо нияти нек.

Тафоулан якеро худи амир нишон гирифт ва биандохт. *Аҳмади Дониш*

**ТАФОХУР** *а.* تفاخر фахр, мағрурӣ, кибр, худписандӣ.

Агарчи номваронро тафохур аз ҳунар аст,
Тафохури ҳунар аз шаҳриёри номвар аст. *Муиззӣ*

Хари мискини бо нахват ҳамохур
Ба худ болид чун гов аз тафохур. *Нозим*

**ТАФОҲУМ** *а.* تفاهم мақсади якдигарро фаҳмидан, ҳамдигарро фаҳмидан; ◇ **ҳусни тафоҳум** мувофиқату созиши пурраи ду тараф, ҳамфикрии ду кас.

**ТАФРА||ТАФРАТ** *а.* طفره||طفرت хез задан, барҷастан.

Ҳар кӣ зад тафра аз сари сарфа,
То ба мақсад расад ба як тарфа. *Ҷомӣ*

**ТАФРЕҲ** *а.* تفريح фараҳманд ва хушвақт гардонидан; шодиафзоӣ.

Аз паи тафреҳи табъу зевари ҳусну тараб
Хуш бувад таркиби зарринҷом бо лаъли музоб. *Ҳофиз*

**ТАФРИД** *а.* تفريد фард шудан, гӯша гирифтан, гӯшанишин шудан, канорагирӣ кардан.

Ғарқаи мавҷи баҳри тавҳидӣ,
Хисрави боргоҳи тафридӣ. *Ҷомӣ*

**ТАФРИТ** *а.* تفريط кӯтоҳӣ кардан, бепарвоӣ кардан дар коре; ◇ **тафриту ифрот, ифроту тафрит** аз ҳадди эътидол гузаштан дар чизе ё коре, ва, баръакс, то ба дараҷаи даркорӣ нарасонидани чизе ё коре.

Миёни неку бад тахлит кардем,
Гаҳе ифроту гаҳ тафрит кардем. *Ҷомӣ*

Зиҳӣ ганҷи ҳикмат, ки Суқрот буд,
Мубарро зи тафриту ифрот буд. *Ҷомӣ*

**ТАФРИҒ** *а.* تفريغ холӣ кардан, рехта партофтан, рехта холӣ кардан; ◇ **тафриғи ҳисоб** баробар кардани ҳисоб.

**ТАФРИҚ** *а.* تفريق **1.** ҷудо кардан, ҳисса-ҳисса кардан; **2.** тарҳ кардан.

Фаршу сақфу қиблааш оростанд,
Лек тафриқи ҷамоат хостанд. *Румӣ*

◇ **тафриқи зотулбайн** байни ду кас ё ду гурӯҳ ҷанг андохтан, низоъ бардоштан; *муқобили* **ислоҳ (ислоҳи зотулбайн).**

... Абӯалиро гуфт: Мақсуд аз ирсоли ту ба хиттаи Ҷурҷония ва илтифоте, ки ба ҷониби ту кардаанд, тафриқи зотулбайн аст. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ТАФРИҚА** *а.* تفرقة 1. пароканда кардан, ҷудо-ҷудо кардан; фарқ кардан; тақсим кардан.

Ҳар ганҷу хоста, ки ниҳодаст дар замин,
Аз баҳри тафриқа ҳама дар интизори ӯст. *Муиззӣ*

[Аҳмад] фармуд, то хазоине ... ҳозир гардониданд ва онро ... тафриқа кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. *маҷ.* парешонӣ, парокандагӣ.

Чу бинӣ, ки дар сипоҳи душман тафриқа афтод, ту ҷамъ бош, ва агар ҷамъ шаванд, аз парешонӣ андеша кун. *Саъдӣ*

**тафс** تفس *асоси замони ҳозираи* **тафсидан.**

**ТАФС** تفس гармӣ, ҳарорат.

**ТАФСИДАН** تفسيدن 1. гарм шудан, ҳарорат пайдо кардан, сӯхтан.

Ба ҷавлонгоҳи ӯ ҳаҷрам ба зорӣ сӯхт, метарсам,
К-аз ин хокистари тафсида сӯзад пои гулгунаш. *Исмат*

2. *маҷ.* оташин шудан, хашмгин гардидан.

Бар тани тафсида қафо мезананд,
З-андӯҳи мардон сару по мезананд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАФСИЛ** *а.* تفصيل 1. фасл-фасл кардан, қисм-қисм кардан.

Он зарҳо ба хидмат овардам, фармуд, ки ту тафсил бикун. *Авфӣ*

2. ба таври муфассал баён кардан; муфассалан гуфтан; *муқобили* **иҷмол.**

Ку он, ки менамуд адо аз ишорате
Тафсили ҳар ду кавн ба як ҳарфи мухтасар. *Савдо*

**тафсили иҷмол** баёни муфассали каломи мӯъҷаз, ки иборат аз баёни равшантар ва фаҳмотар аст.

Тафсили ин иҷмол он, ки дар авосити давлати амир Насруллоҳ ҷамоаи Русия омада, дар лаби дарьёи Сир қӯрғончае карданд. *Аҳмади Дониш*

Тафсили ин иҷмол он, ки навбати солис муҳаррири сутурро ҳамроҳи суфаро ба пойтахти импиротур мебоист рафт. *Аҳмади Дониш*

**ТАФСИР** *а.* تفسير 1. шарҳ додан, васеъ кардан, баён кардан.

Осоиши ду гетӣ тафсири ин ду ҳарф аст:
Бо дӯстон мурувват, бо душманон мудоро. *Ҳофиз*

2. *д.* маънидод ва шарҳи оятҳои Қуръон ва ҳадис.

Гоҳ тафсир гуфту гоҳ ҳадис,
Гоҳ тафсилҳои деви хабис. *Ҷомӣ*

**тафт** تفت *асоси замони гузаштаи* **тафтан.**

**ТАФТ** تفت 1. гармӣ, ҳарорат; 2. *маҷ.* гармӣ аз хашм ва тундутезӣ.

Бар эшон бигуфт он суханҳо, ки рафт,
Ки бар кин бибояд басе ҷид тафт. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* бо шитоб, шитобон.

Дигар рӯз шабгир Судоба рафт,
Бари шоҳи Эрон хиромид тафт. *Фирдавсӣ*

**ТАФТА** تفته гудохташуда, сӯзон.

Ба даст оҳаки тафта кардан хамир
Беҳ аз дастбаста ба пеши амир. *Саъдӣ*

**ТАФТАДИЛ** تفته‌دل 1. он кӣ дилаш гарм бошад; 2. *маҷ.* ошиқ, дилбаста.

Аз ашки гарми тафтадилон дар саводи хок
Тӯфони оби оташзой андаромада. *Хоқонӣ*

**ТАФТАН** تفتن 1. гарм шудан; тафсон шудан.

Баросуд аз он тафтану тофтан,
Ҳаросида з-ӯ ранҷи раҳ ёфтан. *Низомӣ*

2. шитобидан, ба суръат роҳ рафтан.

То ба кӯҳу дашт тафтам ҳамчу Фарҳод аз ғамат,
Ҷораи Хисрав бикун, к-аз ишқи ту бечора шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАФТЕҲ** *а.* تفتيح кушодан; кушодагӣ; *маҷ.* равшанӣ, возеҳӣ.

**ТАФТИДАН** تفتيدن 1. гарм шудан, тафсидан; 2. *маҷ.* оташин шудан, аз қаҳру ғазаб тафсида рафтан; 3. шитоб кардан.

Ту чу дар банду қайди хар ҳафтӣ,
Ба дараш з-он сабаб ҳаметафтӣ. *Саноӣ*

**ТАФТИШ** *а.* تفتيش кофтуков ва таҳқиқ, санҷиш.

Касе аз эшон баромада тафтиш ва тафаҳҳус намекунад. *Аҳмади Дониш*

**ТАФТИҚ** *а.* تفتيق шикофтан, даридан.

Ҷаҳди фиръавнӣ чу беътавфиқ буд,
Ҳар чӣ ӯ медӯхт, он тафтиқ буд. *Румӣ*

**ТАФТОН** تفتان 1. гарм, тафсон, аз офтоб ё оташ гармшуда.

Самуме дар он биёбон бивазид, ки асари он ... рег ва хокро чун кӯраи оҳангарон тафтон сохтӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. нони тунуки сингa.

**ТАФФ** تف *ниг.* **таф(ф).**

**ТАФХИМ** *а.* تفخيم калон ҳисобидан, бузургвор шуморидан, таърифу ситоиш намудан.

Он ҳама таъзиму тафхиму вадод,
Чун бидидандаш ба сурат, бурд бод. *Румӣ*

**ТАФХИР** *а.* تفخير ифтихорманд гардонидан, таърифу ситоиш кардан.

Маросими табҷил ва лавозими тафхир муталаққӣ гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАФШИЛА** تفشيله як навъ хӯрокест, ки аз гӯшту пиёз ва ҷормағзу тухму асал тайёр карда мешавад.

Соликони масолики таҳқиқ
Фориғанд аз шаробу тафшила. *Шамси Фахрӣ*

**ТАФӮР** تفور ҷои гилнок, ҷои серлой; ботлоқ.

Ғайр аз балдаи Таҳта ва ҷангал ва тафӯр дар тасарруфи эшон намонд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАФҲИМ** *а.* تفهيم фаҳмондан, фаҳмонда додан; омӯхтан.

Дар тафҳими масоил ... ҳеҷ дақиқа фурӯ нагузорам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАХАЙЮЛ** *а.* تخیل хаёл кардан; тасаввур.

Гар давлати висолат хоҳад даре кушудан,
Сарҳо бад-ин тахайюл бар остон тавон зад. *Ҳофиз*

Ман ... ба дил тахайюл кардам, ки дар он кӯҳистон иқомат варзам. *Аҳмади Дониш*

**ТАХАЛЛУС** *а.* تخلص **1.** халос шудан, халосӣ, раҳоӣ; **2.** номи иловагии махсус, ки шоир барои худ муқаррар карда бо он машҳур мегардад, монанди Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Саъдӣ ва ғ.

Хуш аст назми ту, Исмат, чӣ бок аз сари ҷаҳл
Кунанд мардуми гумраҳ тахаллуси дигарат. *Исмат*

**ТАХАЛЛУФ** *а.* تخلف **1.** қафо мондан, ақиб мондан; қафомондагӣ, ақибмондагӣ.

Аксари талабаи илм, ки дар дараҷаи тахаллуф ... мемонанд, аз он аст, ки ... амал намекунанд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** ваъдаро вайрон кардан, хилофи ваъда кардан, аз қавл гаштан.

Ӯ тахаллуф намуда изҳори исьён кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАХАЛЛУҚ** *а.* تخلق хулқ гирифтан; ба хулқи касе пайравӣ кардан; хушхулқ шудан; хулқу хислат.

Ба ... тахаллуқ маро сайди худ гардонидӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Аз зиндагонӣ ва тахаллуқи ҳар як туро эълом диҳам. *Авфӣ*

**ТАХАЛХУЛ** *а.* تخلخل ҷудо шудани ҷузъҳои чизе аз якдигар, аз ҳам пошида шудан.

Баъзе аз аъзои ӯ тахалхул пайдо кардааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАХАССУС** *а.* تخصص дар коре усто шудан, дар соҳае ихтисос пайдо кардан; ихтисос.

**ТАХАШШӮЪ** *а.* تخشع хоксорӣ, фурӯтанӣ, дар пеши касе худро пасту забун гирифтан.

Чун чорае надошт, бори дигар аз сари тазаррӯъ ва тахашшӯъ расулро фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАХВИФ** *а.* تخویف тарсондан, ба хавф андохтан, ҳарос додан.

Баъзе аз авлоди худро ба куштан ва мил кашидан тахвиф менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Фориғ аз макру эмин аз тахвиф,
Ҷурм ҳолию тавба дар тасвиф. *Саноӣ*

**ТАХЛА** تخله **1.** як ҷуфт кафш, наълайн; **2.** асо, чӯбдаст.

Андар фазоили ту қалам гӯй
Чун тахлаи Калими паямбар шуд. *Мунҷик*

**ТАХЛИД** *а.* تخلید доимӣ ва абадӣ гардонидан.

Мутаваҷҷеҳотро ба мӯҷиби қонун муайян гардониданд ва ... ба муқотеон бар сабили таъид ва тахлид доданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАХЛИС** *а.* تخلیص халос кардан, озод кардан; халосӣ, раҳоӣ.

Агар ҳосидон ба ғараз гӯянд, ки ин шутур аст ва гирифтор оям, киро ғами тахлиси ман бошад. *Саъдӣ*

**ТАХЛИТ** *а.* تخلیط **1.** омехтан, омезиш кардан.

Боз гуфтӣ: Дур аз он хӯю хисол
Инчунин тахлит жож асту хаёл. *Румӣ*

Миёни неку бад тахлит кардем,
Гаҳе ифроту гаҳ тафрит кардем. *Ҷомӣ*

**2.** ба каломи худ суханони бофта ва дурӯғ омехта гуфтан.

Аз ҳар навъ суханон ба самъи ӯ расонидаанд ва тахлитҳо карда ... *Авфӣ*

**ТАХЛИТОТ** *а.* تخلیطات *ҷ.* **тахлит.**

Ҳеҷ касро монанди он тахлитот даст надиҳад. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАХЛИЯ** *а.* تخلیه холӣ кардан; *маҷ.* пок кардан.

Қотибӣ ... либоси чиркин пӯшидӣ ва дар тахлияи ботин кӯшидӣ. *«Оташкада»*

**ТАХМИН** *а.* تخمین гумон, андозае аз рӯи гумон.

Гаҳ ба тахмину зан(н) гирифта қиёс
Дахли ҳаммому осиёву харос. *Ҷомӣ*

**ба тахмин** тахминан, аз рӯи тахмин.

Нисбати рӯят агар бо моҳу Парвин кардаанд,
Сурати нодида ташбеҳе ба тахмин кардаанд. *Ҳофиз*

Ин ҳарф, ки мезанӣ ба тахмин,
Эй кош, фаришта гӯяд: Омин! *Шоҳин*

**тахмин кардан** қиёс кардан, ҳадс кардан.

Бо худ тахмин кардам, он ҳама панҷоҳ ман буд. *Ҷомӣ*

**ТАХМИНАН** *а.* تخمینا тақрибан; ба таври гумон.

Дар тӯлу арз чаҳор араш, ки ҳар як аз он тахминан ҳафт ҳазор ман аст. *Носири Хисрав*

**ТАХМИР** *а.* تخمیر хамир кардан, сириштан.

Зи мағзи хоки чаман бӯи доғ меояд,
Зибаски ёфта аз хуни лолаҳо тахмир. *Шавкат*

Рамзи сомони тағофул он қадар фаҳмидаам,
Карда устози азал аз ноз тахмири туро. *Туғрал*

**ТАХМИС** *а.* تخمیس **1.** ба панҷ ҳисса тақсим кардан; шакли панҷгӯша сохтан; **2.** *адш.* шеъри мухаммас сохтан.

**ТАХОЛУФ** *а.* تخالف ба муқобили ҳамдигар баромадан, ба хилофи якдигар кор кардан.

**ТАХОРУҶ** *а.* تخارج тақсим кардани чизе дар байни якдигар, мас. заминро.

Тахоруҷ агар ёфт ранги вуҷуд,
Хиёл аст аз ҳастият дар намуд. *Бедил*

**ТАХОСУМ** *а.* تخاصم ба ҳамдигар душман шудан, бо ҳам душманӣ кардан, ба якдигар адоват доштан.

Чун кори ӯ боло гирифт, фалак дар мақоми таосуб ва тахосум шуда, ... аз тахт бар тахтааш кашид. *«Таърихи Фаришта»*

Он тахосум, ки аҳли нор кунанд,
Ҳама аз ҷаҳду ҷаҳли ёр кунанд. *Ҷомӣ*

**ТАХРИБ** *а.* تخریب вайрон кардан, хароб кардан.

Султон оташи ғазаб барафрӯхта, лашкарро ба тахриби билоди Анандпол ва ҷанги ӯ амр фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАХСИР** *а.* تخسیر зараррасонӣ, зиёноварӣ.

Дар атои мо на тахсиру на кам,
На пушаймонӣ, на ҳасрат, на надам. *Румӣ*

**ТАХСИС** *а.* تخصيص хос кардан, махсус гардонидан, хусусӣ кардан.

Мазаммати Ҳинд кардан тахсиси Ҳайдарӣ нест. *«Хизонаи омира»*

**ба тахсис** ба хусус, махсусан.

Вайро [Салмони Соваҷиро] маонии хоса бисьёр аст ва бисьёр аз маонии устодонро ба тахсис Камоли Исмоил дар ашъори худ эрод карда. *Ҷомӣ*

Сухан мояи сеҳру афсун бувад,
Ба тахсис вақте ки мавзун бувад. *Ҷомӣ*

Мавлоно Алии Яздӣ дар улуми зоҳиру ботин маҳорати тамом ва ваҳдати калом дошта, ба тахсис дар илми ҳайат. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ТАХТ** تخت **1.** ҷои нишасти подшоҳ дар маросимҳои расмӣ, сарир, авранг.

Чу оҳанги рафтан кунад ҷони пок,
Чӣ бар тахт мурдан, чӣ бар рӯи хок. *Саъдӣ*

**тахт задан** густурдани тахт, барниҳодани тахт, дар ҷои лозима гузоштани тахт.

Тахти заррин задаст гул ба чаман,
Маи чун лаъли оташин дарьёб. *Ҳофиз*

**тахт кашидан** *ниг.* **тахт задан.**

Вақти он омад, ки фармой кашидан бомдод
Тахт зери гулситону рахт зери лолазор. *Муиззӣ*

**тахт ниҳодан** *ниг.* **тахт задан.**

Мо мулки офият на ба лашкар гирифтаем,
Мо тахти салтанат на ба бозу ниҳодаем. *Ҳофиз*

**2.** ҷои ҳамвор, ҷои паҳну баробар; **3.** *нуҷ.* чор ситорае, ки дар чор гӯшаи ситораҳои Ҳафтдодарон воқеъ шудааст; **4.** як банд (оид ба либос); **як тахт ҷома** як даст ҷома, як даст либос; ◇ **Тахти Ардашер** *мус.* номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

Гоҳ «Зери Қайсарон»-у гоҳ «Тахти Ардашер»,
Гоҳ «Наврӯзи бузург»-у гаҳ «Навои Баскана». *Манучеҳрӣ*

**тахти кулоҳ** *ниг.* **тахтакулоҳ; тахти маҳтобӣ** айвоне, ки шабҳо маҳтоб он ҷоро равшан мекунад; **тахти мил** асбобест, ки ҳисобчиён бо он ҳисоб мекунанд; **тахти обнусӣ** *киноя аз* шаб; **тахти оҷ** а) тахте, ки аз устухони фил сохта шудааст; б) *киноя аз* рӯз; **тахти раванда** (*ё* **равон**) а) нишастгоҳе, ки мисли занбар даста дошта, дар вақти сафар аз ду тараф ба асп ё хачир мебанданд ё бардошта мебаранд ва ё бар пушти фил мегузоранд.

Ағоҷӣ маро пеш бурд, амир бар тахти равон буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ба фирӯзгори шаҳи некбахт
Ба тахти раванда баромад зи тахт. *Низомӣ*

б) аспи хушрафтор.

Бурун омад, ҷилавдорон чу диданд,
Ба дар тахти равонеро кашиданд. *Ҳозиқ*

**тахти роҳӣ** роҳи калон, шоҳроҳ; **Тахти Тоқдес** а) номи тахти Хисрави Парвез, ки бо суратҳои бурҷҳои осмонӣ ва ситораҳо нақшу нигор ёфта буд.

Ба зери тахта хоҳад буд ҷоям,
Агар султони Тахти Тоқдесам. *Сӯзанӣ*

б) *мус.* номи навое аз навоҳои қадим.

Чу «Тахти Тоқдес»-е соз кардӣ,
Биҳишт аз тоқҳо овоз кардӣ. *«Баҳори Аҷам»*

**тахти фирӯза** *киноя аз* осмон; **тахти хоб** хобгоҳ, бистар; **Тахти Ҷамшед** номи пойтахти қадими Эрон дар Форс, ки онро Персеполис низ меноманд; **тахт ё тахта** ё подшоҳӣ ва ё тобут; ё муваффақият ва ё марг; **тахт будани** (*ё* **шудани**) **димоғ** чоқ шудани димоғ, хушдимоғӣ.

Чу нест тахт димоғат, сухан магӯ, Таъсир!
Ки шоҳбайти баланди ту боби авранг аст. *Мӯҳсини Таъсир*

**тахт кардан** ҳамвор кардан, баробар кардан; **аз тахт фуруд омадани шаҳи Чин** *киноя аз* фурӯ рафтани офтоб, ғуруби офтоб.

Чу гавҳар баромад зангӣ ба тоҷ,
Шаҳи Чин фуруд омад аз тахти оҷ. *Низомӣ*

**ТАХТА** تخته **1.** чӯби паҳну тахт, ки чандон ғафс нест.

Дилам тахтаи килки таълими туст,
Сарам хоки майдони таъзими туст. *Ҷомӣ*

Ба болои ҳам афтода назора,
Ба рӯи тахтааш чун гӯштпора. *Сайидо*

**2.** як варақ коғаз; лавҳ, сафҳа; порчаи паҳну ҳамвор.

Маншур ба се тахтаи коғаз ба хатти муқармат навишта шуда буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**тахтаи абҷад** лавҳае, ки дар мактаби кӯҳна дар рӯи он ҳарфҳоро навишта меомӯзонданд.

Рав, бинеҳ тахтаи абҷад ба канор,
Ки дарояд алиф аввал ба шумор. *Ҷомӣ*

**тахта-тахта** иборат аз порчаҳои паҳну ҳамвор.

Қампали балҷувонӣ ... тахта-тахта ба ҳам медӯхтанд. *Садри Зиё*

◇ **тахтаи аввал** а) тахтае, ки бар рӯи он барои омӯхтани бачагон алифбо навишта мешавад; б) *киноя аз* тахтае, ки, ба ақидаи хурофӣ, бар рӯи он тақдири одамон навишта шудааст; **тахтаи кулоҳ** *ниг.* **тахтакулоҳ; тахтаи мино** *киноя аз* осмон; **тахтаи нард** тахтаи бозии нард; **тахтаи руқум** *нуҷ.* ҷадвали ситорашиносӣ; **тахтаи сина** сандуқи сина; **тахтаи сипор** чӯби омоч; **тахтаи солхӯрд** *киноя аз* ҳикоя ва афсонаҳои замони гузашта; **тахтаи хок** (*ё* **хокӣ**) сатҳи замин, рӯи замин.

Тахтаи хокӣ ба канораш ниҳод,
З- аҳсани тақвим шумораш ниҳод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**тахта кардан** а) бастан, *мас.* дари дӯконро.

Дар мавсими хат ҳоким, аз ӯ чашм бипӯшам,
Дар шаб чӣ кунам, гар накунам тахта дӯконро. *«Хизонаи омира»*

б) ҳаллоҷӣ кардан; **тахта шудан** баста шудан, маҳкам шудан.

Ҳамчу оина дӯконҳо ҳама сӯ тахта шудаст,
Юсуфи кист, ки имрӯз ба бозор омад?! *«Хизонаи омира»*

**тахта аз сар гирифтан** кореро ба сабаби вайрон шудан ё хато буданаш аз сари нав кардан.

Нуқли арвоҳ гашта нақл аз ту,
Тахта аз сар гирифта ақл аз ту. *Саноӣ*

**тахта бар сари устод задан** (*ё* **шикастан**) аз устози худ гузаштан, аз омӯзиш даст кашидан.

Ҳар ҷо карашма шеваи таълим сар кунад,
Шогирд тахта бар сари устод бишканад. *Салим*

**ТАХТАБАНД** تخته‌بند 1. тахтаҳои тунуке, ки дар шикастабандӣ барои бастани дасту по ба кор бурда мешавад; 2. *маҷ.* бандӣ, зиндонӣ, гирифтор.

Чӣ гуна тавф кунам дар фазои олами қудс,
Ки дар сарочаи таркиб тахтабанди танам. *Ҳофиз*

Дар миёни чор дарьё тахтабандам кардаӣ,
Боз мегӯӣ, ки доман тар накун, ҳушьёр бош.*

**ТАХТАКУЛОҲ||ТАХТАКУЛАҲ** تخته‌کلاه||تخته‌کله кулоҳи чӯбин, ки ба сари гунаҳгор пӯшонда, вайро ба хар савор карда, барои расво кардан дар кӯчаҳо мегардониданд.

Охируламр хостанд, ки ӯро [Анвариро] тахтакулоҳ кунанд. *«Оташкада»*

**ТАХТАПӮСТ** تخته‌پوست пӯсти ҳайвон, ки дарвешон ва қаландарон ҳамчун зерандоз кор мефармоянд, пӯстак.

Тундӣ макун, ки чарми ту бисьёр дидаам
Чун тахтапӯст дар таҳи пои қаландарон. *Сайидо*

**ТАХТАПӮШ** تخته‌پوش он чӣ бо тахта пӯшонда шудааст, мас. замини хона; ◇ **тахтапӯш шудан** дафн шудан (дар тобут).

Чун гурезад дил аз бало, ки ҷаҳон
Бар дилам тахтапӯш мебишавад? *Хоқонӣ*

**ТАХТАЧӮБ** تخته‌چوب асо, таёқ, чӯбдаст.

Ба каф тахтачӯбе, палосе ба дӯш,
Ба дарҳо гадоикунон нонфурӯш. *Сайидо*

**ТАХТГОҲ||ТАХТГАҲ** تختگاه||تختگه пойтахт, ҷои исти подшоҳ, шаҳр.

Ба ҳар тахтгоҳе, ки бинҳод пай,
Нигаҳ дошт оини шоҳони Кай. *Низомӣ*

**ТАХТГИРӢ** تختگیری ба даст даровардани тахти подшоҳӣ.

То ҷаҳон аст, шаҳриёрӣ кун,
Тахтгириву тоҷдорӣ кун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАХТИЯ||ТАХТИЯТ** *а.* تخطیه||تخطیت хато гирифтан дар кори касе, нисбати хатокорӣ додан ба касе, касеро айбдор кардан.

[Ӯ] марди фасеҳ буда ва бар сухани шуарои атроф эрод ва тахтия гирифтӣ ва бештари шуаро ба ӯ хуш набуданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ТАХТНИШИН** تخت‌نشین он кӣ бар тахт менишинад, подшоҳ.

**ТАХФИФ** *а.* تخفیف сабук кардан; кам кардан.

Хоки кӯят барнатобад заҳмати мо беш аз ин,
Лутфҳо кардӣ, буто, тахфифи заҳмат мекунам.
*Ҳофиз*

**ТАХФИФА** *а.* تخفیفه дастори майда, саллаи хурд.

Ба ҳамон тахфифа ва рахт, ки дар хона пӯшида буд, кафш дар пой кард ва ба боргоҳи султон омад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАХШ I** تخش пешгоҳ, боло.

**ТАХШ II** تخش навъе аз тир, тири оташбозӣ, мушак.

Ҳама банда дар пеши Рахши манандаанд,
Ҷигархастаи теғу тахши мананд. *Фирдавсӣ*

Гар ишорат нест, бо чини ҷабин ҳам қонеем,
Тири тахше з-он камони абрувон моро бас аст.
*Соиб*

**ТАХЬИЛ** *а.* تخییل хаёл кардан, гумон кардан, тасаввур кардан.

**ТАХЬИЛОТ** *а.* تخییلات ҷ. **тахьил.**

Гуфт рӯбаҳ: Софи моро дурд нест,
Лек тахьилоти ваҳмӣ хурд нест. *Румӣ*

**ТАХҶИЛ** *а.* تخجیل хиҷолат додан, хиҷил кардан касеро.

**ТАШ I** تش *шакли кӯтоҳшудаи* **оташ.**

Мусӣ андар дарахт ҳам таш дид,
Сабзтар мешуд он дарахт аз нор. *Румӣ*

**ТАШ II** تش тешаи калон, пойтеша; табар.

Бо даъвоту қаламу шеър чӣ кор аст туро,
Хезу бардор ташу дастараву белу пашанг.
*Абӯҳанифаи Искофӣ*

Ҳосид чу сутун рост наёяд, ки сарашро
Наҷҷори қазо зуд қалам зад ба сари таш.
*Бадри Чочӣ*

**ТАШАББУК** *а.* تشبک шабакамонанд шудан; ба ҳамдигар печида омехтан.

Ба бешае истизҳор дошт, ки аз ташаббуки ашҷор нури офтоб бар он натофтӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАББУС** *а.* تشبث 1. *ба чизе чанг задан, даровехтан;* 2. ибтикор, шурӯъ кардан ба чизе.

**ТАШАББУҲ** *а.* تشبه монанд будан, шабоҳат доштан, монандӣ доштан.

Маҳ ба наъли суми аспи ту ташаббуҳ меҷуст,
Хок фарьёд баровард, ки тарки адаб аст. *Анварӣ*

**ТАШАВВУҚ** *а.* تشوق шавқмандӣ; зоҳир кардани шавқ, иштиёқ.

Оташи ташаввуқ чунон мултаҳиб гаштӣ, ки таскини он ба оби сабурӣ осон даст надодӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАДДУД** *а.* تشدد дуруштӣ, сахтӣ; сахтӣ кардан дар коре; сахтӣ дар ғазаб, тундӣ.

Бақияи қибтиён бар банӣ-Исроил ташаддуд оғоз ниҳанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАЙЙӮЪ** *а.* تشیع тарафдории мазҳаби шиа намудан; мазҳаби шиа.

Эшон ботинӣ суннианд ва ба зоҳир даъвии ташайӯъ мекунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳазинӣ ... дар Ҳирот ба ҷурми ташайӯъ ба ҳукми Абдуллохон шаҳид шуд. *«Оташкада»*

**ТАШАЙЮХ** *а.* تشیخ пир шудан; шайх шудан.

**ТАШАММУР** *а.* تشمر тайёр будан барои коре, омодагӣ.

Чун шер ташаммури ӯро мушоҳадат кард, барҷаст ва ҳар ду чанг оғоз ниҳоданд.
*«Калила ва Димна»*

**ТАШАННУҶ** *а.* تشنج **1.** ларзиш ва ҳаракати беихтиёронаи бадан; **2.** *маҷ.* чину очинг.

Буд кампире навадсола калон,
Пур ташаннуҷ рӯю рангаш заъфарон. *Румӣ*

**ТАШАТТУТ** *а.* تشتت пароканда шудан; парокандагӣ, парешонӣ.

Якбора ташаттуту тафарруқ ба ҳоли эшон роҳ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАФФӢ** *а.* تشفی шифоҷӯӣ, чораҷӯӣ, шифо ёфтан.

Ҷароҳати уқубатро ба ташаффӣ иқбол нашояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАФФӮЪ** *а.* تشفع шафоат кардан; пурсиши афв ё мадад аз касе барои каси дигар, миёнҷигарӣ, миёнаравӣ.

Дастон ... маросими тазаррӯъ ва ташаффӯъ ба ҷо овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАШАЪШӮЪ** *а.* تشعشع дурахшандагӣ, рӯшноӣ додан, шуоъ пошидан.

**ТАШАҲҲӢ** *а.* تشهی майлу рағбат доштан ба чизе; иштиҳо доштан ба хӯрок.

**ТАШБЕҲ** *а.* تشبیه **1.** монанд кардан; монандӣ.

Моро ба сайёди гирьён ташбеҳ кардаӣ. *Авфӣ*

**2.** *адш.* дар вақти тасвир монанд кардани чизе ба чизе; **ташбеҳи измор** навъи ташбеҳ аст, ки дар он чунон ба назар мерасад, ки нависанда ғайр аз ташбеҳ қасди дигаре дорад, аммо баъд аз диққат маълум мешавад, ки қасдаш ҳамон ташбеҳ будааст, чунончи дар байти зерин:

То ба ду абрӯи ту даст наёбад касе,
Пеши ду шамшер ман сина сипар кардаам.*

**ташбеҳи тасвия** навъи ташбеҳ аст, ки нависанда чизе ё сифатеро ба чизе ё сифате баробар ташбеҳ мекунад, мас. рӯзгори худро бо чашми сиёҳи маъшуқа, чунончи дар байти зерин:

Чу шом он ки сияҳ кард чашми ёри маро,
Чу чашми ёр сияҳ кард рӯзгори маро.*

**ТАШБИБ** *а.* تشبیب **1.** зикри айёми ҷавонӣ; **2.** *адш.* овардани байтҳое аз таърифи ишқу ҷавонӣ дар аввали қасида; қисми аввали қасида, ки мазмунаш аз васфи ёр, тасвири табиат ва ғ. иборат аст; *муқ.* **насиб** I 2.

Санои хуррон некӯ ба сар тавонам бурд
Ҳар он гаҳе, ки ту ташбиби шеъри ман бувиё. *Оғоҷӣ*

Заҳир он ташбибро ба услуби марғубе назм карда. *«Хизонаи омира»*

**ТАШВИР** *а.* تشویر **1.** шармсорӣ, шармандагӣ.

Маликшоҳ дар он маскани дилгир ҷанд рӯз бо ҳазор ғам ва ташвир ба сар бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** шӯриш, талотум, изтироб, ба ҳаяҷон омадан.

Ҳамегуфт аз миёни мавҷу ташвир:
Маро бигзору дасти ёри ман гир. *Саъдӣ*

Толиб ба хона баргашт ва авқот аз нашъа даст дод, сар ба гиребони ташвир фурӯ бурд. *«Хизонаи омира»*

**ТАШВИШ** *а.* تشویش парешонӣ, ошуфтагӣ; изтироб, беоромӣ, ҳаяҷон.

Е ба ташвишу ғусса розӣ шав,
Ё ҷигарбанд пеши зоғ бинеҳ. *Саъдӣ*

Фалоҷарам [умарои давлат] аз давлат ҳаззи вофӣ набурданд ва худро ба ташвиш ва халқро дар азоб андозанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАШВИҚ** *а.* تشویق ба шавқ овардан касеро, шавқманд намудан, рағбатнок кардан.

Ташвиқи вақти пири муғон медиҳанд боз,
Ин соликон нигар, ки чӣ бо пир мекунанд. *Ҳофиз*

**ТАШДИД** *а.* تشدید **1.** шиддатнок кардан, сахтгирӣ.

Боздиҳед, то аз ташдид ва уқубати ман бираҳед. *Авфӣ*

**2.** *грам.* аломати расми хат ـّـ, ки шиддатнок талаффуз кардани овоз, ду бор талаффуз кардани онро нишон медиҳад, мас. дар калимаи علامه ҳарфи «л», ки дар боло аломати ташдид дорад, ду бор талаффуз мешавад: аллома.

Бонг занад сахтии ташдид агар,
Ҳарф хазад дар дили ҳарфи дигар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАШКИК** *а.* تشکیک дар шак ва гумон андохтан.

Зи ташкилаш Миҷастӣ сахт осон,
Зи ташкики вай Уқлидус ҳаросон. *Ҷомӣ*

**ТАШКИЛ** *а.* تشکیل дуруст кардан, созмон додан, сару сурат додан, шакл додан.

**ТАШНА** تشنه **1.** касе, ки сахт майли об хӯрдан дорад.

Ташна менолад, ки ку оби гувор,
Об мегӯяд, ки ку он обхор. *Румӣ*

Ташна дар хоб об мебинад. *Зарбулмасал*

**2.** *маҷ.* майли сахт ба чизе, орзуи чизе, иштиёқ ба чизе; **ташнаи дидор** иштиёқманди дидорбинӣ.

**ТАШНАГӢ** تشنگی **1.** майли об хӯрдан.

Қосаи гирдоб мегардад ба дарьё гирди об,
Ғар ба баҳр аз ташнагӣ созад шикоят соғарам. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* майлу хоҳиш, иштиёқмандӣ.

**ТАШНАҲОЛ** تشنه‌حال ҳарис, гуруснаҷашм.

Он ки зи омол бувад ташнаҳол,
Сер нагардад зи ду дарьёи мол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАШНАҶИГАР** تشنه‌جگر касе, ки иштиёқи шиддатнок дорад.

Ҳон, ташнаҷигар, маҷӯй з-ин боғ самар,
Бедистонест ин риёзи бадудар. *Рӯдакӣ*

Ҳар кас наёфт ҷуръае аз ҷоми васли ту,
З-ин базмгоҳ ташнаҷигар рафту хушклаб. *Ҷомӣ*

**ТАШНЕЪ** *а.* تشنیع бадгӯӣ, дар ҳаққи касе бадгӯӣ кардан; маломат, сарзаниш.

Набудаш зи ташнеи ёрон хабар,
Ки ғарқа надорад зи борон хабар. *Саъдӣ*

Агар золиме низ раво дорад, ки тағьир ва табдил кунад, аз дуди дилу ташнеъ ва фиғони халоиқ ҳаросон бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ташнеъ задан** бадгӯӣ кардан.

**ТАШОБӮҲ** *а.* تشابه ба ҳамдигар монанд будан; монандӣ.

**ТАШРЕҲ** *а.* تشریح **1.** шарҳ додан, баён кардан, ошкор кардан.

Дар авоили ин китоб шатре аз ташреҳ, аз уқулу нуфус гуфта шуд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**2.** анатомия.

Ташреҳи ниҳоди худ даромӯз,
Қ-ин маърифатест хотирафрӯз...
*Мебош табиби исавиҳуш,*
Аммо на табиби одамикуш! *Низомӣ*

**ТАШРИН** تشرین *ниг.* **тишрин.**

**ТАШРИФ** *а.* تشریف бузург гардонидан, бузург доштан, мушарраф кардан касеро; хилъат ва ҷома пӯшонидани подшоҳ ба касе барои бузургдошти вай; ҷомаи пурҳашамат.

Накӯномро ҷоҳу ташрифу мол
Бияфзуду бадгӯйро гӯшмол. *Саъдӣ*

Ҳаво ташрифи нав аз сунбулаш ёфт,
Чаман пӯшидарангӣ аз гулаш ёфт. *Нозим*

**ташриф додан** ҷома бахшидан, ҷома пӯшондан.

Қасонро дирам доду ташрифу асб,
Табиист ахлоқи некӯ, на касб. *Саъдӣ*

**ташриф фармудан** а) ҷома пӯшондан, сарупо додан, хилъат додан; б) *ниг.* **ташриф овардан;** ◇ **ташрифи қудум** ташрифоварӣ, омадан (оид ба одами мӯҳтарам); **ташрифи қудум арзонӣ доштан** қадам ранҷа кардан, ташриф овардан.

Агар ту ташрифи қудум арзонӣ дошта, ба ин савб таҳашшум намоӣ, мо Нӯъмонро аз Қуфа ... берун кунем. «*Равзат-ус-сафо*»

**ташриф бурдан** рафтан (дар бораи одами мӯҳтарам).

Ҳазрати устоз аз мадраса ба висоқи худ ташриф бурданд. *Садри Зиё*

**ташриф овардан** омадан, бо омадани худ сарфароз кардан (дар бораи одами мӯҳтарам).

Зи чашму дил гуҳару дур маро ст омода,
Нисор мекунам, ҳар гаҳ ки оварӣ ташриф. *Шоҳин*

**ТАШРИФОТ** *а.* تشریفات *ҷ.* **ташриф.**

Қайқубод сарони сипоҳро ба ташрифоти фохира бинавохт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ТАШРИФФАРМО** تشریف‌فرما ташрифовар, он кӣ бо омадани худ касеро сарфароз мекунад; **ташриффармо гаштан** омадан.

Имрӯз ҳамоно барои сардии ҳаво дертар ташриффармо гаштанд. *Садри Зиё*

**ТАШТ** تشت‖طشت **1.** тоси калони мисӣ, лаган, тағора.

Фалак дар баландӣ, замин дар мағок,
Яке ташти хун шуд, яке ташти хок. *Низомӣ*

Чун аз таом фориғ шуд, тašт ва офтоба хост.
*Авфӣ*

Ҳама асбоб ноқис ва нотамом ва доруи милтиқ ба нахҷе часпон, ки як ташт оташ даркор, то ӯ шӯъла диҳад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* офтоб; **теғу ташт** нур ва офтоб.

Замин фарши сайфур чун дарнавашт,
Баровард сар субҳ бо теғу ташт. *Низомӣ*

◇ **ташти баланд** *киноя аз* а) офтоб; б) осмон; **ташти зар** (ё **заррин**) *киноя аз* офтоб; **ташти нагун** *киноя аз* осмон; **ташти оташ** *киноя аз* офтоб; **ташти симин** *киноя аз* моҳ; **ташт задан** дар вақти гирифтани офтоб ё моҳ тағора задан, ки мувофиқи ақидаи хурофӣ, гӯё аз хатари сӯхтани он пешгирӣ мекардааст; **ташти оташ бар сар доштан** афв хостан барои гуноҳе; **ташту об хостан** ба айшу хушвақтӣ иқдом намудан.

Дуньё харобу дин ба халал буд, адли ту
Обод кард ҳар ду, кунун ташту об хост. *Анварӣ*

**сари ташти симин кушодан** *киноя аз* дамидани субҳ.

Чу гардун сари ташти симин кушод,
Ғуроби сияҳ хояи зар ниҳод. *Низомӣ*

**аз бом афтодани ташт** расво шудан, овоза шудани ягон воқеа.

Ташти ман чун офтоб аз боми чарх афтодааст,
Содалавҳ он кас, ки мехоҳад кунад расво маро.
*Соиб*

**табли пинҳон чӣ занӣ, ташти ман аз бом афтод** *зарб.* сирри ман ошкор шудааст, онро пинҳон кардан чӣ ҳоҷат.

**ТАШТГАР** تشتگر он кӣ ташт месозад.

Нигори таштгар дорад дили сахт,
Маро бошад чу ангушташ сияҳ бахт. *Сайидо*

**ТАШХИС** *а.* تشخیص **1.** муайян кардан; фарқ гузоштан, ду чизи монандро аз якдигар ҷудо кардан; **2.** муайян кардани дард ва беморӣ.

Ҳакими ҳозиқ бар камоҳии ҳол вуқуф ёфта, ташхиси мараз кард. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Зи тори зулфи ту ташхиси набз натвон кард,
Хабар зи умри дароз ар диҳад табиб маро. *Фонӣ*

Ва халқ дар ташхиси ҷамъу тарҳ оҷизанд.
*Аҳмади Дониш*

**ТАШЬЕЪ** *а.* تشییع мушоиат; гусел кардан, одами равандаро то як қисми роҳ ҳамроҳӣ кардан.

Як фарсанг замин бо эшон ташьеъ кард.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ташьеи ҷаноза** аз паси ҷаноза (тобут) рафтан.

**ТАШЬИД** *а.* تشیید мушайяд кардан; барафроштан, насб кардан; маҳкам кардан, устувор намудан.

Мактубе ... дар ташьиди мабонии мусолаҳат мубОлаға намуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ТАШӢ** تشی ҷайра.

**ТАШҲИЗ** *а.* تشحیذ **1.** тез кардан, бурро кардан; **2.** *маҷ.* барҷаста кардан, таъсирнок кардан.

Аз барои талтифи сирру ташҳизи хотири вай [Зиёуддини Юсуф] гоҳ-гоҳе [аз] китоби «Гулистон»-и Саъдии Шерозӣ ... сатре чанд хонда мешуд.
*Ҷомӣ*

**ТАШҲИР** *а.* تشهیر машҳур гардонидан, ошкор кардан, шӯҳрат додан; расвоии касеро овоза кардан, гунаҳкорро ба хар ё гов савор карда дар шаҳр намоиш додан.

Ончунон ки зикр рафт, ба гове ташҳираш карданд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Ташҳир мекашид зи ҳусни мақоли ӯ,
Саҳбон агарчи шӯҳра ба ҳусни мақол ёфт. *Шоҳин*

**ТАШЧЕЪ** *а.* تشجيع шуҷоъ гардонидан, ҷуръат додан, далер кардан, рӯҳбаланд кардан.

**ТАЪБИД** I *а.* تأبيد абадӣ кардан.

Ин ... ба таъиду таъбид мушайяд бод. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАЪБИД** II *а.* تعبيد банда кардан, ба бандагӣ гирифтан.

**ТАЪБИР** *а.* تعبير баён кардан, равшантар баён намудан; тафсир, шарҳ.

... Лекин таъбир ва тақрир натавонад кард. *Аҳмади Дониш*

Шакар бандаи шаҳди тақрири ӯст,
Хирад волаи ҳусни таъбири ӯст. *Садри Зиё*

**таъбири хоб** баён кардани асари хоб.

Дидам ба хоби хуш, ки ба дастам пиёла буд,
Таъбир рафту кор ба давлат ҳавола буд. *Ҳофиз*

Ба таъбири он хоби фаррухасар
Фурӯ рехт аз дурҷи гавҳар шакар. *Шоҳин*

**ТАЪБИРНОМА** تعبيرنامه китобе, ки дар он таъбири хобҳо навишта шудааст.

**ТАЪБИЯ||ТАЪБИЯТ** *а.* تعبيه||تعبيت **1.** нишондан, ҷой додан, насб кардан; ҷойгирӣ.

Чӣ донанд, агар ин ҳам аз ҷумлаи дуздон аст, ба айёрӣ дар миёни мо таъбия шуда, то ба вақти фурсат ёронро хабар кунад. *Саъдӣ*

Тӯбрае, ки дошт, бар сари найза таъбия кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар чашмхонаҳои ҳар як аз он бутон ду ёқут таъбия карда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ба ҷанг тайёр кардан.

Сипоҳро таъбия кард, ки ба ҳарби Холид ояд. *«Таърихи Табарӣ»*

Хазон сипаҳ ба дари боғ бурду таъбия кард
Бад-он ният, ки кунад хонаи баҳор хароб. *Фаррухӣ*

**ТАЪВИЗ** I *а.* تعويذ тӯмор, дуоҳои бар коғаз навиштае, ки аҳли хурофот барои дафъи бало ё захми чашм ба бозу ё гардан мебанданд.

Гар андеша дорӣ зи душман газанд,
Ба таъвизи эҳсон забонаш бибанд. *Саъдӣ*

Ҳофиз, ту ин сухан зи кӣ омӯхтӣ, ки бахт
Таъвиз кард шеъри турову ба зар навишт. *Ҳофиз*

◇ **таъвизи осмон** *киноя аз* бурҷи Ҷавзо; **таъвизи симин** *киноя аз* ситораҳо.

**ТАЪВИЗ** II *а.* تعويض иваз додан, мукофот кардан, ба ивази чизе мукофот додан.

**ТАЪВИЛ** I *а.* تأويل баён кардан, шарҳ додан, тафсир кардан, маънидод кардан.

Чун ҷамолат ояти раҳмат шуд андар шони халқ,
Охир ин чандин зи баҳри куштанам таъвил чист?! *Хисрави Деҳлавӣ*

Шер дар хашм шуд, гуфт: ... Шикастани аҳди уштурро ба чӣ таъвил ҷоиз шуморам? *«Калила ва Димна»*

**ТАЪВИЛ** II *а.* تعويل **1.** бо садои баланд гирья кардан; мадад хостан, илтимос кардан; **2.** такья кардан ба чизе, дилпур шудан аз чизе.

**ТАЪВИҚ** *а.* تعويق ба таъхир андохтан; таъхир, дермонӣ.

Чаро дар файсалаи ин воқеа таъвиқ андохтаанд? *Аҳмади Дониш*

**ТАЪДИБ** *а.* تأديب **1.** адабомӯзӣ; адаб додан.

Надорад модар аз таъдиби фарзанди худ осоиш,
Садафро сина пурнам мегузорад ҳифзи гавҳарҳо. *Сайидо*

**2.** *маҷ.* бо мақсади адабомӯзӣ ҷазо додан, ҷазо додан, азоб додан.

Эшон, бино бар таъдибе, ки ёфта бошанд, дигар ҷуръат нанамоянд, ки хиёнат андешанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЪДИЛ** *а.* تعديل рост кардан, дуруст кардан, баробар кардан; ислоҳ; боэътидолӣ, мӯътадилӣ.

Таҳвил ҳамекунӣ ба бурҷе,
Қ-аз адли ту ёфтаст таъдил. *Заҳири Форьёбӣ*

Шаҳи номвар хонд Буқротро,
Сабабдони таъдили ахлотро. *Ҷомӣ*

**ТАЪДИЯ** *а.* تأديه адо кардан, пардохтан; ба охир расондан.

**ТАЪДОД** *а.* تعداد шумор, ҳисоб, миқдор, шумурдан.

Дар маърази хитобу итоб оварад ва ҷароиму тақсироти ӯро таъдод мекард. *Аҳмади Дониш*

**ТАЪЗИБ** *а.* تعذيب азобу шиканҷа додан, озор додан.

Баъд аз шиканҷа ва таъзиб ӯро қитъа-қитъа карда, ҳар қитъаро ба вилояте фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Бад-ин қавлам намоӣ гар ту такзиб,
Сазовораш бидонӣ заҷру таъзиб. *Ҳозиқ*

**ТАЪЗИМ** *а.* تعظيم иззат кардан, ҳурмат кардан; бузург донистан, бузург доштан.

Араб куньятро дар мақоми таъзим гӯяд. *Авфӣ*

Қасе гуфт: Чунӣ чунин ранҷбар
Ба таъзими устод беш аз падар? *Ҷомӣ*

Гоҳо таъзиме ба сӯи шер мекардам ва мутабассим ва шукуфон менигаристам. *Аҳмади Дониш*

**ТАЪЗИР** I *а.* تعذير узр овардан, баҳона сохтан.

**ТАЪЗИР** II *а.* تعزير коҳиш кардан, ҷазо додан, андаке ҷазо додан; камтар адаб кардан.

Ҳар вакил, ки аз ду тараф чизе гирад, ӯро таъзир кунанд ва риши ӯ битарошанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Донӣ, ки чангу уд чӣ тақрир мекунанд:
Пинҳон хӯред бода, ки таъзир мекунанд. *Ҳофиз*

**ТАЪЗИЯ||ТАЪЗИЯТ** *а.* تعزيه||تعزيت **1.** тасаллӣ додан ба муносибати мотам; сӯгворӣ, ҳамдардӣ.

Дар рӯзи таъзияи хоҷа Товус девони акобиру ашроф ҳозир буданд. *Восифӣ*

**2.** мотам гирифтан, мотам доштан, азо доштан.

Гирья кард ва се рӯз таъзият дошт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАЪИД** *а.* تأييد муовинат, мадад, ёрмандӣ.

Маро дод тавфиқи гуфтан худой,
Туро бод таъиду фарҳангу рой. *Низомӣ*
Мушкили хеш бари пири муғон бурдам дӯш,
К-ӯ ба таъиди назар ҳалли муаммо мекард. *Ҳофиз*

**ТАЪИН** *а.* تعيين муайян кардан, махсус кардан; ба ҷое ё вазифае муайян кардан.

Соқиё, май деҳ, ки бо ҳукми азал тадбир нест,
Қобили тағьир набвад он чӣ таъин кардаанд. *Ҳофиз*

Худдому ҳамсоягонро тамоман барои хидмат таъин кард. *Садри Зиё*

**ТАЪКИД** *а.* تأكيد **1.** устувор кардан, мустаҳкам кардан; қувватнок кардан.

Ва ... ба таъсиси буньёни мавaддат ва таъкиди асбоби муҳаббат шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** исрор кардан, истодагарӣ кардан, ба исрор ва истодагарӣ чизеро фаҳмондан ё гуфтан.

**ТАЪЛИЛ** *а.* تعليل далел овардан; иллат зикр кардан; баёни иллат ва сабаб.

Он таълил мекунад ..., ки шикояткунандагон аз ту беҳисобанд. *Ҷомӣ*

**ТАЪЛИМ** *а.* تعليم ба касе чизеро омӯхтан, ёд додан.

Сесаду панҷоҳу нӯҳ фан ӯро даромӯхт, магар як фан, ки дар таълими ӯ дафъ андохт. *Саъдӣ*
Ба таълими нокас забон кам кушой,
Ки таълими ӯ нест донишфазой. *Ҷомӣ*

**таълим кардан** таълим додан, омӯхтан.

Соат ба соат ба ҳарамсарои худ медаромаданд, ҳамоно ки таълими тартиби зиёфат мекарданд. *Садри Зиё*

**ТАЪЛИМГОҲ** تعليمگاه ҷое, ки дарс мехонанд, мактаб.

Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ. *Ҷомӣ*

**ТАЪЛИМХОНА** تعليمخانه ҷое, ки таълим медиҳанд, мактабхона; ◇ **таълимхонаи адаб** зиндон, ҳабсхона.

Алӣ Одилшоҳ ... баъди чанде Сиворо аз таълимхонаи адаб бароварда, машмули авотиф сохт. *«Хизонаи омира»*

**ТАЪЛИФ** I *а.* تأليف **1.** унсу улфат кунонидан; **таълифи қулуб** дилбардорӣ, ҷалби дилҳо.

Султон Муҳаммад ... мардумеро, ки аз он тараф меомаданд, ҷиҳати таълифи қулуб нигоҳ медошт ва зарҳо медод. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** ду ё чанд чизеро бо ҳам пайвастан, бо тартиб ҷамъ намудан.

Мурод аз манзил дар ин мақом на хонаест, ки аз хишту гилу сангу ҷӯб бошад, балки мурод таълифи махсусест, ки миёни шавҳару зан ва авлоди мавлуд ... воқеъ шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**3.** асарнависӣ, навиштани китоб, муаллифӣ.

Таълифи ин китоб ба арабӣ буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ва он ҷо ба сабабе, ки дар садри китоб мастур ва мазкур аст, дар ин таълиф шурӯъ пайваст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ТАЪЛИФ** II *а.* تعليف ба чорпоён алаф додан, чорпоёнро чаронидан.

**ТАЪЛИҚ** *а.* تعليق **1.** чизеро ба чизе овехтан, банд кардан.

Дар хидмати подшоҳ саломат талабидан ... ҳамчунон бошад, ки бар сафҳаи кавсар таълиқ карда шавад. *«Калила ва Димна»*

**таълиқ додан** ба ҳамдигар овехтан, овезон кардан бо ҳам, бо ҳам пайваст кардан.

Шумо ҳар кадом аз ин занҷирҳоро ба меҳҳо таълиқ дода ... *Аҳмади Дониш*

**2.** вобастагӣ, алоқа, робита.

Дода шахро ба номи нек ғурур,
Ӯ зи таълиқи некномӣ дур. *Низомӣ*

**3.** яке аз навъҳои хати арабӣ.

Аз ҳусни хатти таълиқ баҳраи тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**4.** бозии расанбоз, он кӣ ҳар хел гиреҳҳо карда боз мекушояд.

Таҳқиқи сухангӯй нахезад зи суханду зд,
Таълиқи расанбоз наёяд зи расантоб. *Хоқонӣ*

**ТАЪЛИҚА** *а.* تعليقه илова кардан, шарҳ навиштан, тафсир додан ба китоб ё асаре; илова, ҳошия.

**ТАЪМ** *а.* طعم маза, лаззат.

Ба таъми нӯш гашта чашмаи об,
Ба ранги дидаи оҳуи даштӣ. *Дақиқӣ*
Чун зи дилбар таъми шаккар ёфтам,
Дил чу уд аз таъми шаккар сӯхтам. *Аттор*
Он кӯза бар кафам неҳ, к-оби ҳаёт дорад,
Ҳам таъми нор дорад, ҳам ранги нордона. *Саъдӣ*

**ТАЪМИД** *а.* تعميد қасд кардан, қасдан коре кардан.

**ТАЪМИМ** *а.* تعميم чизеро ба умум шомил кардан, умумият додан, умумӣ гардонидан.

**ТАЪМИН** *а.* تأمين **1.** омин гуфтан ба дуои касе; **2.** амният додан ба касе, хотирҷамъ кардан касеро.

**ТАЪМИР** I *а.* تعمير умри касеро дароз кардан; умри дароз хостан.

**ТАЪМИР** II *а.* تعمير иморат кардан, обод сохтан, шикастурехт кардан.

Вайронаро чӣ фарш беҳ аз нури офтоб,
Таъмири дил ба соғари чун офтоб кун. *Соиб*
Дар иродат ба ҳукми тадбираш
Қудрати сад шикаст таъмираш. *Бедил*

**ТАЪМИЯ** *а.* تعميه **1.** нобино кардан, кӯр кардан; **2.** муаммогӯӣ, муғлакгӯӣ, сарбастагӯӣ.

Ин ҳама таъмия ва алфоз ба иноди ман ва таъҷизи дигарон баён кард. Султон гуфт: Чунон гӯй, ки ман фаҳм кунам. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба расми таъмия з-он бурдамаш ном,
Ки монад дур аз он андешаи ом. *Ҷомӣ*

**ТАЪМИҚ** *а.* تعميق **1.** чуқурӣ кандан; **2.** *маҷ.* дур андешидан дар коре, чуқур андешидан дар боран чизе.

Ки асотир аст афсона(-и) нажанд,
Нест таъмиқею таҳқиқе баланд. *Румӣ*

**ТАЪН** *а.* طعن **1.** найза задан ба касе.

Ман онам, ки дар шеваи таъну зарб
Ба Рустам даромӯзам одоби ҳарб. *Саъдӣ*

**2.** захми забон задан, айб гирифтан дар кори касе; сарзаниш, маломат; коҳиш, ришханд.

Ҳаст таъни забони бадгуҳарон
Бартар аз зарби ханҷари буррон. *Мактабӣ*

**таън задан** сарзаниш ва коҳиш кардан, маломат намудан.

Таъни нобино мазан, эй дам зи биноӣ зада!
З-он ки нобино ба кори хештан бино бувад. *Ҷомӣ*

**ТАЪНА** *а.* طعنه *ниг.* **таън 2.**

Ду бева ба ҳам гуфтугӯ сохтанд,
Суханро ба таъна дарандохтанд. *Низомӣ*

Таъна аз кас хуш набошад, гарчи ширингӯ бувад. *Зарбулмасал*

**таъна задан** *ниг.* **таън (таън задан).**

Маро таъна мазан дар ишқи Фарҳод,
Ба некӣ кун ғарибӣ мурдаро ёд. *Низомӣ*

Гузашт он, ки араб таъна бар аҷам мезад. *Зарбулмасал*

**ТАЪНАЗАН** طعنه‌زن он кӣ таъна мезанад, маломатгар, айбҷӯй, бадгӯй.

Гар таъназанаш муоф кардӣ,
Бо мавкаби худ масоф кардӣ. *Низомӣ*

Хост яке кӯрзане зиштрӯй,
Қинаваре, таъназане, зиштхӯй. *Ҷомӣ*

**ТАЪНИС** I *а.* تأنيث *грам.* ба шакли муаннас даровардани калима.

**ТАЪНИС** II *а.* تأنيس унс додан, наздик кардан.

**ТАЪНИФ** *а.* تعنيف маломат кардан; сарзаниш, коҳиш; дуруштӣ намудан.

Уро бибастанд ... ва таънифу таҳдид ... бознамуданд. *«Калила ва Димна»*

**ТАЪОН||ТАЪОНА** *а.* طعان||طعانه бисьёр таъназананда, *ришхандкунанда, масхаракунанда.*

Харбате ногоҳ аз хархонае
Сар бурун овард чун таъонае. *Румӣ*

**ТАЪРИБ** *а.* تعريب **1.** калимаро мувофиқи қоидаи забони арабӣ талаффуз кардан; **2.** аз забоне ба забони арабӣ тарҷима кардан.

**ТАЪРИЗ** I *а.* تعريض **1.** бо киноя сухан гуфтан, сухани сарбаста гуфтан.

Номае нависад ба таъриз, на ба тасреҳ. *Авфӣ*

**2.** эътироз кардан.

**ТАЪРИЗ** II *а.* تعريض паҳновартар кардан, васеътар кардан.

**ТАЪРИК** *а.* تعريک **1.** молидан, соидан; **2.** сахт фушурдан, пучидан; **3.** гӯшмол додан.

... Чанд хиёнат кардааст, ки муставҷиби таърик ва таъзиб аст. *Авфӣ*

**ТАЪРИФ** *а.* تعريف **1.** шиносо кардан, огоҳонидан; **2.** таҳсин кардан, сутудан.

Тавсифи ту дар лисони Довуд,
Таърифи ту дар забони Сукрот. *Хоҷӣ*

Таърифи зиёда бадтар аз дашном аст. *Зарбулмасал*

**ТАЪРИХ** *а.* تأريخ **1.** муайян кардани вақти рӯй додани ҳодисае; нишон додани вақти коре.

Ба даври ҳумоюну соли саид,
Ба таърихи фаррух миёни ду ид,
Зи шашсад фузун буд панҷоҳу панҷ,
Ки пурдур шуд ин комбардор ганҷ. *Саъдӣ*

**2.** илме, ки маҷмӯи ҳодиса ва воқеаҳои замони гузаштаро меомӯзад, илме, ки аз инкишофи ҷамъияти инсонӣ баҳс мекунад.

Шиносои таърихҳои куҳан
Чунин рондааст аз Сикандар сухан. *Ҷомӣ*

**ТАЪСИР** I *а.* تأثير **1.** асар, асар ва нишон гузоштан дар чизе.

Таъсире, ки дар олам пайдо мешавад, ҳама афлок ва анҷум мекунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Оҳро таъсир бисьёр аст аз пушти дуто,
Пирам, аммо қуввати тиру камон дорам ҳанӯз. *Сайидо*

**2.** амал.

Кунад ба зоҳиду майхора як равиш таъсир,
Фитодааст чу оташ ба хушку тар лола. *Соиб*

**3.** *тахаллуси шоири асри XVIII Мӯҳсин.*

**ТАЪСИР** II *а.* تعسير душвор сохтан, сахт кардан, мушкил кардан.

**ТАЪСИС** *а.* تأسيس устувор кардан, буньёд ниҳодан, бино кардан, асос гузоштан.

Ба таъсису буньёди мавадцат машғул гардид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАЪТИЛ** *а.* تعطيل холӣ гузоштан, холӣ кардан; бозмондагӣ аз кор, бекорӣ.

Ҳокимро ин сухан писандида омад, ... фармуд ... маунати айёми таътил вафо кунад. *Саъдӣ*

Қош дирӯз таътил ва дарсгӯиро тарк карда, шубҳаҳои худро пурсида ҳал мекардам. *Садри Зиё*

**таътил ёфтан** аз кор мондан, аз кор афтодан, аз амал ва ҳаракат мондан.

Бемории султон аз ин хабар рӯз ба рӯз афзун мешуд ва дар ҳамон айём ҳавосси ӯ таътил ёфт. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАЪТИР** *а.* تعطير хушбӯ кардан, атр задан, муаттар кардан.

Шамими ёс диҳад мағзи рӯҳро тартиб,
Насими беҳ фиканад мағзи завқ дар таътир. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАЪХИР** *а.* تأخير ба қафо мондан, ба қафо андохтани вақт, дер мондан, дермонӣ, даранг.

Соате таъхир кард андар шудан,
Баъд аз он шуд пеши шери панҷазан. *Румӣ*

Ва чун иртикоби амал ва мансаберо дар ҳаққи шахсе лозим бинад, таъхир ҷоиз надорад.
*Аҳмади Дониш*

**ТАЪҚИБ** *а.* تعقيب **1.** аз паи касе ё чизе афтодан, махсусан аз паси гурезанда рафтан; дунболагирӣ; **2.** *д.* дуоҳое, ки баъд аз дуоҳои воҷиб хонда мешавад.

**ТАЪҚИД** *а.* تعقيد **1.** гиреҳ задан; **2.** *адш.* пӯшида сухан гуфтан бо ду роҳ—лафзан ё маънан; **таъқиди лафзӣ** кор фармудани калимаҳои омонимӣ, чунончи, дар байти зерин, ки калимаи 'барра' ба маънои бурҷи Ҳамал омадааст.

Оҳуи оташинро чун барра дар бар афтад,
Кофури хушк гардад бо мушки тар баробар.*

**таъқиди маънавӣ** кор фармудани калимаҳое, ки маънии маҷозӣ доранд, мас. дар байти зерин мақсади шоир аз 'маҳи нав'—'камон' ва аз 'Аторуд'—'тир' аст, яъне: тире, ки ту аз камон раҳо кунӣ, ба Миррих хоҳад расид.

Чун аз маҳи нав занӣ Аторуд,
Миррих ҳадаф шавад мар-онро.*

**ТАЪҶИЗ** *а.* تعجيز оҷиз кардан, беқувват кардан.

**ТАЪҶИЛ** I *а.* تأجيل мӯҳлат додан, муддат муайян кардан.

**ТАЪҶИЛ** II *а.* تعجيل шитофтан, шитоб кардан, шитоб.

[Масъудбек] чун ба дили рост наёмада буд, дар мурочиат таъҷил менамуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Макун таъҷил дар таҳсили мақсуд,
Басо деро, ки хуштар бошад аз зуд! *Ҷомӣ*

**ба таъҷил** шитобкорона, зуд.

Қош дирӯз ... ба таъҷил шубҳаҳои худро пурсида ҳал мекардам. *Садри Зиё*

**ТАЯММУМ** *а.* تيمم *д.* бо хок ва рег таҳорат кардан, амалиёти махсус бо хок ва гард, ки аз рӯи шариат дар вақти набудани об ба ҷои таҳорат мегузарад.

Мо хирқаи зӯҳд бар сари хум кардем,
В-аз хоки харобот таяммум кардем.
Бошад, ки зи хоки майкада дарьёбем,
Он умр, ки дар майкадаҳо гум кардем. *Хайём*

**ТАЯММУНАН** *а.* تيمنا ба муборакӣ, табаррукан, аз рӯи табаррук.

Таяммунан ду-се нақли ғариб аз аҳволи шарифи ӯ мактуб мешавад. *Аҳмади Дониш*

**ТАЯРОН** *а.* طيران паридан, парвоз кардан.

Таярони мурғ диди, ту зи пойбанди шаҳват
Ба дар ой, то бубинӣ таярони одамият. *Саъдӣ*

**ТАЯШОН** *а.* طيشان *ниг.* **тайшон.**

**ТАЯҚҚУЗ** *а.* تيقظ аз хоб бедор шудан, бедорӣ.

Бад-ин таҳаффузу таяққуз эътиқоди ман дар мусолоту муохоти ту софитар шуд. *«Калила ва Димна»*

**ТАЯҚҚУН** *а.* تيقن яқин донистан, муҳаққақ донистан, ҳақиқат ҳисоб кардан, бовар, яқин.

Модари шер гуфт: ... Пеш аз таяққун дар ҳукм таъҷил кардан шарт набошад. *«Калила ва Димна»*

**таяққун намудан** боварӣ ҳосил кардан.

Ба тазоуфи меҳнату балият таяққун намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҒАЗЗУЛ** *а.* تغزل **1.** ғазалсарой кардан, шеърҳои ошиқона хондан.

Шуарои арабӣ ва ҳиндӣ ... бинои тағаззул ... гузоштаанд. *«Хизонаи омира»*

**2.** ишқбозӣ кардан.

**ТАҒАЙЮР** *а.* تغير **1.** аз ҳоли худ баргаштан, дигаргун шудан; табдил ёфтан.

Хостанд дар дини пайғамбар тағайюре кунанд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гул ёри хор гаштаву булбул қарини ишқ,
Онро тағайюре наву инро табаддуле. *Ҳофиз*

**2.** хашмгин шудан, дар ғазаб шудан.

Осори тағайюр бар башараи нозебо пайдо кард.
*Авфӣ*

◇ **тағайюри атвор** дигаргуншудани одатҳо, ивазшудани хислатҳо ва ҳолатҳои рӯҳия.

Зоҳид намешавад накунад манъи мо зи май,
Мӯътодро тағайюри атвор мушкил аст. *Фузулӣ*

**ТАҒАЛЛУБ** *а.* تغلب пурра ғолиб шудан; ҳукумате, ки фақат дар асоси зӯр барқарор аст; бо зӯрӣ ба даст даровардан.

Ва умарои атроф тағаллуб буньёд карданд ва дам аз истиқлол заданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Гӯш кун сирати авононро,
Ба тағаллуб дирамситононро. *Ҷомӣ*

**ТАҒАННӢ** *а.* تغنى сурудхонӣ, таронасарой, ашӯлахонӣ.

Фармуд, то ба он тағаннӣ кард, олим бехуд афтод. *Ҷомӣ*

**ТАҒЗИЯ** *а.* تغذيه ғизо додан, хӯрок додан, хӯрондан; ғизо хӯрдан.

**ТАҒЛИТ** *а.* تغليط ба ғалат андохтан; ба касе ғалате нисбат додан.

Ба ҳазор тарсу ларз, ки мабодо эроде гирад ва тағлите намояд, ба гуфтани дарс машғул шудам.
*Садри Зиё*

**ТАҒМО** *т.* تغما *ниг.* **тамғо.**

**ТАҒОБУН** *а.* تغابن **1.** якдигарро ба зиён андохтан, ба ҳамдигар зарар расондан, фиреб дода зиён расондан; фиреб хӯрда зиён дидан.

Ҷои он аст, ки хун мавҷ занад дар дили лаъл
З-ин тағобун, ки хазаф мешиканад бозораш. *Ҳофиз*

**2.** афсӯс, надомат, афсӯс хӯрдан.

Ҳазар кун з-он чӣ душман гӯяд: Он кун!
Ки бар зону занӣ дасти тағобун. *Саъдӣ*

**ТАҒОР** تغار зарфи калони сафолинест барои ҷомашӯӣ, хамир кардан ва ғ; тағора.

Оби тутмоҷӣ нарезӣ дар тағор,
То саге чанде набошад тӯъмахор. *Румӣ*

**ТАҒОФУЛ** *а.* تغافل қасдан аз чизе ғофил шудан, худро ба нодонӣ задан, чашм пӯшидан аз чизе; бепарвоӣ, ғафлат, бехабарӣ.

Худоро, тунд сӯи ман мабин, чун бингарам сӯят,
Тағофул кун замоне, то бубинам як замон рӯят. *Ҳилолӣ*

Гар гирифтам раҳи водӣ зи сукунат, чӣ аҷаб,
Кори Маҷнун зи тағофул ба биёбон афтод. *Махфӣ*

Аз тарси ин, ки мабодо яке аз аҳли дарбор интизое ва гумоне накунад, тағофул мекард. *Садри Зиё*

**ТАҒОФУЛПЕША** تغافل پیشه одами бепарво, саҳлангор.

**ТАҒОФУЛХОНА** تغافلخانه ҷое, ки одамро ба ғафлат меандозанд.

Дар тағофулхонаи абрӯи ӯ чин мекашем,
Умрҳо шуд, нақшбанди тоқи нисьёнем мо. *Бедил*

**ТАҒСИЛ** *а.* تغسیل ғусл додан, шустушӯ кардан, шустан (махсусан баданро).

Муҳаммади Гесудароз ба фармуда амал намуда, тағсилу такфин намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҒЬИР** *а.* تغییر дигаргун кардан; аз ҳоле ба ҳоле гаштан, дигаргун шудан, дигаргунӣ.

Дар кӯи некномӣ моро гузар надоданд,
Гар ту намеписандӣ, тағьир кун қазоро. *Ҳофиз*

Охундро аз истимои ин воқеа ҳеҷ тағьире дар вазъ воқеъ нашуда. *Аҳмади Дониш*

◇ **тағьири исм тағьири мусаммо надиҳад** *зарб.* бо иваз шудани ном моҳияти чизе дигаргун намешавад.

**ТАҚАББУЛ** *а.* تقبل қабул кардан, пазируфтан, ба ӯҳда гирифтан, ба гардан гирифтан.

Сад ҳазор динор тақаббул намуда ва хазинаи қалъа низ бар он ҷамоат мусаллам дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҚАДДУМ** *а.* تقدم 1. пеш будан; пешӣ, пешқадамӣ.

Зулфат кашид шонаву гуфтӣ: Фурӯ нишин,
Бар офтоб соя тақаддум намекунад. *Камоли Хуҷандӣ*

2. сабқат, бартарӣ; **тақаддум ҷустан** а) пеш гузаштан; б) бартарӣ доштан.

**ТАҚАДДУС** *а.* تقدس муқаддасӣ, порсоӣ; покӣ, покизагӣ.

Аз сафари Ҳиҷоз ..., ки маҳалли тақаддус ва таназзӯҳ аст, муқассир мондам. *«Хизонаи омира»*

◇ **тақаддус фурӯхтан** худро порсо нишон додан, худро зоҳид тарошидан.

**ТАҚАЙЮД** *а.* تقید гирифторӣ ба қайди чизе, бастагӣ; вобастагӣ; **тақайюд кардан** (*ё* **намудан**) *ба* қайд овардан, *ба* банд андохтан.

Имодулмулк дар салтанат тасаллути аҷибе пайдо кард ва ҳар рӯз Оламгири сониро тақайюд мекард. *«Хизонаи омира»*

**ТАҚАЙЮДОТ** *а.* تقیدات *ҷ.* **тақайюд.**

Носириддиншоҳ ... аз тақайюдоти ҷисмонӣ вораста ба рӯҳоният пайваст. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҚАЛЛУБ** *а.* تقلب 1. баргашт; дигаргун шудан; **тақаллуби аҳвол** дигаргуншавии аҳвол; бад шудани аҳвол.

Аз тақаллуби аҳволи ӯ бисьёр бигирист. *Авфӣ*

2. қаллобӣ, фиребгарӣ, хиёнат.

**ТАҚАРРУБ** *а.* تقرب наздикшавӣ, наздикӣ.

Назди султон Санҷар тақарруби тамом ёфт, ҳар сол як бор ба Марв омадӣ ва мулозамати султон кардӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**тақарруб фармудан** иҷозати наздикӣ додан, наздик гардонидан.

Ӯро дар маҷлиси худ тақарруб фармуд. *Авфӣ*

**тақарруб ҷустан** ба наздикӣ кӯшиш кардан; наздик шудан.

Ба ирсоли туҳафу ҳадоё ва тансуқоту табаррукот бад-ӯ тақарруб меҷуст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҚАРРУР** *а.* تقرر қарор гирифтан, устувор шудан; барқарорӣ, устуворӣ, муқаррар шудан.

Аҳмадшоҳ баъди тақаррури муомилат аз Кул ба ҷониби Деҳлӣ хиромид. *«Хизонаи омира»*

**ТАҚБЕҲ** *а.* تقبیح бад карда нишон додан; зиштӣ ва қабоҳати чизеро баён кардан.

Аз тақбеҳи аҳвол ва афволи ӯ бипарҳезам. *«Калила ва Димна»*

**ТАҚБИЛ** *а.* تقبیل бӯсидан, бӯса кардан.

Айнулмулк... хост, ки дохили шаҳр шуда, ба тақбили ҳошияи бисоти салтанат мушарраф гардад. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҚВИМ** I *а.* تقویم 1. рост кардан; 2. *нуҷ.* солнома, календарь.

Ҳаме оз камтар нагардад ба сол,
Ҳаме рӯз ҷӯям ба тақвиму фол. *Фирдавсӣ*

Тақвими порина ба кор наёяд. *Зарбулмасал*

**ТАҚВИМ** II *а.* تقویم баҳо додан, нарх додан, қимат гузоштан.

Ҷумла муқаввимон аз тақвими он оҷиз омаданд. *Авфӣ*

**ТАҚВИЯ||ТАҚВИЯТ** *а.* تقویه||تقویت қувват додан, тавоно кардан.

Ончунон ки шунидӣ, халқе бар ӯ ба таассуб гирд омаданд ва тақвият карданд. *Саъдӣ*

**ТАҚВО||ТАҚВӢ** *а.* تقوا||تقوی парҳезгорӣ, порсоӣ, худотарсӣ.

З-ин сон, ки дил дар ошиқӣ бигсист тақвоаро расан,
Натвон лагом аз шаръ зад ин тавсани бадромро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Покбозон ҳама дар майкада маҳрам гаштанд,
Ғайри Ҷомӣ, ки ба тақвову вараъ муттаҳам аст. *Ҷомӣ*

Тақвӣ омад ба маймана аз лоф,
Кард мисвокро синони масоф. *Мушфиқӣ*

**ТАҚДИМ** *а.* تقدیم пеш гузарондан, чизеро ба пеш ниҳодан, чизеро аз дигарӣ пештар андохтан.

Бо вуҷуди шарафи сиёдат ва кибари син, ... ки бандаро ҳосил аст, Хоҷа Ҳусайн дунёи тақдим бар ман дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ададро бин, ки чун аз бахти фирӯз
Шуд аз тақдими сифр афзуниандӯз. *Ҷомӣ*

**ТАҚДИР** *а.* تقدیر **1.** андоза намудан, қиёс кардан, тахмин кардан, мизон кардан.

Тоқе сангин дидам, чунон ки роҳ ба миёни он тоқ берун мерафт, болои он панҷоҳ газ тақдир кардам. *Носири Хисрав*

**2.** тасаввур кардан, фарз кардан; пиндор.

Ин ҷаҳон ҷаҳоне тақдир кунӣ васеъ ва фарох. *Аҳмади Дониш*

**3.** қазо, қадар, сарнавишт.

Ин ҳусн чӣ ҳуснест, ки аз парда аён аст,
Нақше, ки паси пардаи тақдир ниҳон буд. *Ҳилолӣ*

Тақдир, ки тир дар камон кард,
Танҳо на маро бад-ӯ нишон кард. *Шоҳин*

**ТАҚДИС** *а.* تقدیس муқаддас шумурдан; ба покӣ нисбат додан, ба покӣ ёд кардан.

Мурғи моил ба донаи талбис
Чун бувад з-ошьёнаи тақдис? *Ҷомӣ*

Ин Зӯҳра зи осмони тақдис
Печида ба тайласони тақдис. *Файзӣ*

**ТАҚИЯ** *а.* تقیه **1.** парҳез кардан, парҳезгорӣ; **2.** замонасозӣ, аз рӯи эҳтиёт ақидаи ҳақиқии худро пинҳон карда ба ақидаи замон ва маҳал ҳамроҳ шудан.

Баъзе дигар аз тарсу биме султону вазир ба тариқи рафаза тақия карда дар Кашмир монданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҚЛИБ** *а.* تقلیب гардонидан, баргардонидан, такурӯ кардан; дигаргун намудан.

Хуфта аз аҳволи дунёе рӯзу шаб
Чун қалам дар панҷаи тақлиби раб. *Румӣ*

Ман аз ин тақлиб бӯе мебарам,
Бадгумонӣ меравад андар сарам. *Румӣ*

**ТАҚЛИД** *а.* تقلید **1.** ба гардани касе гарданбанд андохтан; **2.** аз рӯи кори дигарон коре кардан; пайравӣ кардан ба дигаре.

Мар-маро тақлидашон бар бод дод,
Эй дусад лаънат бар ин тақлид бод! *Румӣ*

**3.** ӯҳдадор кардан, кореро ба ӯҳдаи касе мондан.

Ҳорун [ар-Рашид] ба яке аз умаро тақлиди ҳукумати Миср фармуд. *Аҳмади Дониш*

**ТАҚЛИЛ** *а.* تقلیل кам кардан; костан.

**ТАҚОБУЛ** *а.* تقابل рӯ ба рӯ шудан, бо ҳам вохӯрдан.

Хасм агар лофи тақобул занад аз рӯи ҳасад,
Ҳақ шиносад, ки кӣ Булқосиму кӣ Бӯлаҳаб аст. *Анварӣ*

**ТАҚОВӢ** *а.* تقاوی **1.** қувватноктар кардан; ёрӣ, ёрмандӣ; **2.** бунаке, ки ба деҳқонон барои хариди тухмӣ дода мешудааст.

Базъе дигар ... мутакаффили зироат мешуданд ва маблағҳо ба унвони тақовӣ ва инъом мегирифтанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҚОДУМ** *а.* تقادم қадим шудан, кӯҳна шудан.

Ба тақодуми даҳр авлоди Исмоил аз дини Иброҳим эъроз намуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҚОЗО** *а.* تقاضا талаб, дархост, хоҳиш; даъво, даъвогарӣ; бо исрор талаб кардан.

Суханҳои хеш ошкоро кунад,
Бад-он сон, ки маҷлис тақозо кунад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ин шакл тақозо дошт, ки уламо ва аҳли илм дар асри ӯ зоҳиран мураввац бошанд. *Аҳмади Дониш*

**ТАҚОЗОГАР** تقاضاگر он кӣ талаб мекунад, талабкунанда, хоҳанда.

Ин ба ман бигзор, к-истодам дар ин,
Гар тақозогар бувад ҳам оташин. *Румӣ*

**ТАҚОРУБ I** *а.* تقارب ба ҳам наздик шудан, наздикӣ.

Замони вилодати эшон бо якдигар тақорубе дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҚОРУБ II** *а.* تقارب *адш.* номи баҳре аз арӯз, ки онро мутақориб низ меноманд.

Ба баҳри тақоруб тақарруб намой,
Бад-ин вазн мизони табъ озмой! *Абӯнасри Фароҳӣ*

**ТАҚОС(С)** *а.* تقاص қасос гирифтан, интиқом гирифтан.

Вақт аст, ки мастон ба тараб бархезанд
В-андар маю маъшуқу рубоб овезанд,
Якчанд тақоси умри фонӣшударо
Дар ҷому қадаҳ хуни сиёҳе резанд. *Ҳофиз*

**ТАҚОТУЛ** *а.* تقاتل ҳамдигарро қатл кардан, бо ҳамдигар ҷанг кардан.

**ТАҚОТУР** *а.* تقاطر **1.** паёпай гардидани чизе, пайдарпай; **2.** қатра-қатра боридани чизе, мас. борон; чакидан, чакра-чакра рехтан.

Ин тақотур нуқтаи дилрост в-ин дам они ӯст,
Гар на, ман худро дар ин майдон зи мардон нашмарам. *Хоқонӣ*

**ТАҚОТӮЪ** *а.* تقاطع бурида гузаштан якдигарро, якдигарро қатъ кардани ду чиз, мас. ду хат.

Дигар доира аз буруҷ оварид,
Тақотӯъ бар ӯ карду нисфе бурид. *Шодӣ*

**ТАҚОУД** *а.* تقاعد бозмондан аз коре, кореро тарк кардан.

Чӣ гуна раво дорам, ки дар муқобалаи саноеъ ва аворифи ӯ тақоуд ва таҳовун ҷоиз шуморам, *«Равзат-ус-сафо»*.

**ТАҚРИБ** *а.* تقریب **1.** наздик кардан; **2.** *маҷ.* восита; баҳона.

Шикастӣ дар дилам хорею мегӯӣ: «Бурун орам»
Бад-ин тақриб меҳоҳӣ, ки ёбад захми сӯзан ҳам *Ҳилолӣ*

**ТАҚРИБАН** *а.* تقریباً тахминан, қариби...

Дар ин миён тақрибан шаш моҳ гузашт. *Аҳмади Дониш*

**ТАҚРИЗ** I *а.* تقريض **1.** буридан, қатъ кардан; **2.** *адш.* шеър гуфтан дар мадҳ ё мазаммати касе.

**ТАҚРИЗ** II *а.* تقريظ баҳо додан бо роҳи катбӣ ба навиштаи касе, баҳое навиштан ба навиштаи касе; баҳои мусбат додан ба навиштаи касе.

**ТАҚРИР** *а.* تقرير муқаррар кардан, тасдиқ кардан; сухан гуфтан, баён додан.

Гӯянд: Рамзи ишқ магӯеду машнавед,
Мушкил ҳикоятест, ки тақрир мекунанд. *Ҳофиз*

Дар бузургворӣ ва фазилату камоли шайх [Низомӣ] забони таҳрир ва баёни тақрир оҷиз аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

[Амир Ҳайдар] ин маъниро боре ба яке аз муқаррабони бисоти давлат тақрир дода. *Аҳмади Дониш*

**ТАҚРИРАН** *а.* تقريرا ба таври даҳанакӣ, шифоҳӣ.

**ТАҚРИРОТ** *а.* تقريرات *ҷ.* **тақрир.**

Ӯро аз ин тақрирот футӯҳе ҳосил шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАҚСИМ** *а.* تقسيم **1.** ҳисса-ҳисса кардан, ба ҳиссаҳо ҷудо намудан, қисм-қисм кардан.

Тақдими шарҳи маънии ҳикмат ва тақсими он ба ақсом аз лавозимот бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**2.** *мат.* номи амали чорӯми ҳисоб; ◇ **тақсими хотир** парешонхотирӣ.

Вайро тангдил ёфт, аз тақсими хотири ӯ пурсид. *Авфӣ*

**ТАҚСИР** *а.* تقصير кореро бо кӯтоҳӣ ва камбудӣ иҷро кардан; нуқсон, хато, айб, кӯтоҳӣ.

Туро ... аз ин тақсир муоф доштем. *Авфӣ*

Ман агар ин бор тақсире кунам,
Пас дигар машнав дуову гуфтанам. *Румӣ*

**тақсир пазируфтан** афв кардан, аз гуноҳ гузаштан.

Гар рафт ба саҳву в-ар ба амдо,
Тақсир пазиру ҷурм бахшо! *Шоҳин*

**ТАҚСИРБИН** تقصيربين нуқсонбин.

Тариқат ҳамин аст, к-аҳли яқин
Накӯкор буданду тақсирбин. *Саъдӣ*

**ТАҚСИТ** *а.* تقسيط қарзи худро ҳисса ба ҳисса адо кардан.

**ТАҚТЕЪ** *а.* تقطيع **1.** ба ҷузъҳо тақсим кардан, қатъ кардан; **2.** *адш., мус.* санҷидани вазн ва оҳанг аз рӯи арӯз.

Зи руд овози мавзун ӯ баровард,
Ғиноро расми тақтеъ ӯ баровард. *Низомӣ*

Мавзунии табъи мо бувад зинати мо,
Тақтеъ барои табъи номавзун аст. *Салим*

**ТАҚТИР** I *а.* تقتير сахтӣ кардан дар нафақа, хасисӣ дар хароҷот.

Ҳирси ҷамъи мол, ки он тақтир аст, шаръан ва ақлан мазмум ба хилофи аввал. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАҚТИР** II *а.* تقطير қатра-қатра чакондан; ба воситаи буғронӣ соф кардани чизе.

**ТАҚЪИР** *а.* تقعير **1.** чуқур кардан.

Навъи чаҳорӯм кайфияте бувад, ки ориз шавад камиётро ... чун тақъир ва таҳдиб дар ҷисм ... *Насириддини Тӯсӣ*

Яке уштур аз заъф чун анкабут
Сӯи дашт шуд, тортан кард қут ...
Бадал гашта ӯро зи бори дурушт
Чу гардан ба тақъиру таҳдиб пушт. *Ҷомӣ*

**2.** аз бехи гулӯ садои баланд баровардан.

**ТАҚЪИД** *а.* تقييد ба қайду банд гирифтан, занҷир кардан, банд намудан.

Баъд аз тақъиди Муҳаммад аркони давлат ба истиқболи Маҳмуд шитофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҚӢ** *а.* تقی *д.* тақводор, парҳезгор.

Аз тақӣ дин талаб, зи раъно лоф,
Аз садаф дур талаб, зи оҳу ноф. *Саноӣ*

**ТАҲ** ته *ниг.* **таг** I.

Хез, карашмарез кун наргиси ниммастро,
Аз таҳи ҷом ҷуръа беҳ соқии майпарастро. *Махфӣ*

Дар таҳи гарди касодӣ шуд матоам поймол,
Рӯзгоре шуд хиҷолат аз дукон бошад маро. *Сайидо*

◇ **таҳи бозор** *ниг.* **таҳбозор; таҳи кор** сирру асрор.

З-ин сухан ҳамзабони он маҳ шуд,
Аз таҳи кор Ҳусн огаҳ шуд. *Мушфиқӣ*

**таҳи мино** шаробе, ки дар таги шиша бошад; **таҳи по** таҳтӯл, ноништо, хӯроки субҳ.

Заҳри мор аст бода дар ноҳор,
Таҳи по то набошад, об маҳӯр. *Боқири Кошӣ*

**таҳ ба таҳ** қабат ба қабат.

Дили хуш нест ҷон ҷилван дӯст,
Ки мағзи ғунча бошад таҳ ба таҳ пӯст. *Нозим*

**ТАҲАВВУЛ** *а.* تحول аз ҳоле ба ҳоле гузаштан; тағйирот, дигаргунӣ, табаддул.

**ТАҲАВВУР** *а.* تهور шуҷоати аз ҳад зиёд, далерии барзиёд, ҷасорати бефикру бемулоҳиза.

Саворонро ба гуфтани ӯ таҳаввур зиёда шуд. *Саъдӣ*

Диловар, ки боре таҳаввур намуд,
Бибояд ба миқдораш андар фузуд. *Саъдӣ*

**ТАҲАВВӮЪ** *а.* تهوع қай кардан, дил беҷо шудан.

Ҳадду феъли таҳаввӯъ он ки ниҳод,
Ғасаён гуфт, лек беқаю бод. *Саноӣ*

Таоме, ки меъда аз ҳазм ва қабули он имтиноъ намуд, ба ғасаён ва таҳаввӯъ кашид. *«Калила ва Димна»*

**ТАҲАДДУД** *а.* تهدد тарсонидан, таҳдид кардан, бим додан.

Ҷанд чун ҳудҳуд таҳаддуд бинӣ аз ранҷу азоб
Ту барои раҳнамои мулк пайки ройгон?! *Хоқонӣ*

Дар таҳаддуд гаҳ ки пайғоме фиристад сӯи Чин,
Пушту рӯи хисрави Чин пур ҳаму пурчин кунад. *Ломеӣ*

**ТАҲАЙЮР** *а.* تحير ҳайронӣ, ҳайрат, тааҷҷуби сахт.

Аз таҳайюр ҳар замоне дар раҳат
Рахти уммедам ба дигар манзилест. *Анварӣ*

Абдуллатиф бо падар аз рӯи таҳаввур ва аз камоли таҳайюр қасди муҳораба кард.
*«Таърихи Сайидроқим»*

Таҳайюр ва тараддуд бад-ӯ ёфтааст.
*«Калила ва Димна»*

**ТАҲАЙЮҶ** *а.* تهيج 1. ба ҳаяҷон омадан, музтариб шудан, барангехта гардидан; 2. бархостан; ҷунбидан.

Ба таҳайюҷ агар равад тафҳим,
Охири лом нест ғайр аз мим. *Бедил*

**ТАҲАК||ТИҲИК** تهک 1. хок; 2. холӣ, тиҳӣ; **тиҳию таҳак** луч, бараҳна; холӣ, тиҳӣ.

Эй зи ҳар мардумӣ тиҳию таҳак,
Мардумон назди ту чаро поянд? *Абӯшакури Балхӣ*

**ТАҲАККУМ** *а.* تحکم ҳукмронӣ бо зӯрӣ; бартарӣ доштан.

Азбаски таҳаккум дар табиати ӯ ҷой карда буд, бифармуд, то Абдураҳмонбекро мӯҳкам бастанд.
*«Таърихи Фариштa»*

Зоҳид, ки ба хушку тар таҳаккум дорад,
Гаҳ нози вузӯ, гоҳ таяммум дорад. *Бедил*

**таҳаккум бурдан** фармон бурдан, ба ҳукми касе хоҳ-нохоҳ итоат кардан.

Сахт аст пас аз ҷоҳ таҳаккум бурдан,
Хӯ карда ба ноз, ҷаври мардум бурдан. *Саъдӣ*

**ТАҲАЛЛӢ** I *а.* تحلی ороста шудан; оростагӣ, ороиш, зинат.

Ба ҳильяи анвои зевари адаб ва аснофи дониш таҳаллӣ ёфта. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲАЛЛӢ** II *а.* تحلی ширин шудан; ширинӣ.

**ТАҲАМ** تهم зӯрманд, паҳлавон.

Таҳам ҳаст дар паҳлавонӣ забон:
Ба мардӣ фузун з-аждаҳои дамон. *Фирдавсӣ*

**ТАҲАМЗОДА** تهمزاده касе, ки аз насли неруманд ва паҳлавон аст, паҳлавонзода.

Ба наздики Шангул фиристода буд,
Ҳамоно ки шоҳи таҳамзода буд. *Фирдавсӣ*

**ТАҲАММУЛ** *а.* تحمل 1. ба сахтӣ тоб овардан, сабру тоқат доштан, махсусан дар вақти сахтию машаққат.

Пои мискин пиёда чанд равад,
Қ-аз таҳаммул сутӯҳ шуд бухтӣ. *Саъдӣ*

Чу сабру таҳаммул шавад ёри кас,
Ба некӣ муяссар шавад кори кас. *Шодӣ*

2. ба (ӯҳдаи) худ гирифтан, дар бар кардан.

Ин тазкира, зиёда аз ин ки навишта, таҳаммул надорад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ТАҲАМТАН** تهمتن 1. каси тануманд, қавӣ, неруманд, шуҷоъ, паҳлавон.

Таҳамтанон, ки ба як тир чарх мешикананд,
Зи баҳри чист, ки шамшеру тир охтаанд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

Он таҳамтан сабук барҷаста, ханҷаран маро гирифта буд. *Аҳмади Дониш*

2. яке аз лақабҳои Рустам.

Баромад хурӯш аз дари боргоҳ,
Таҳамтан биёмад ба наздики шоҳ. *Фирдавсӣ*

**ТАҲАРРУЗ** *а.* تحرز парҳез кардан, худдорӣ намудан; парҳез.

Димна наздики Шатраба рафт ва бо дили қавӣ, бе тараддуд ва таҳарруз бо вай сухан гуфт.
*«Калила ва Димна»*

**ТАҲАРРУК** *а.* تحرک ҷунбиш, ҳаракат; кору кӯшиш.

Қ-ин таҳаррук шуд табаррукро калид,
В-аз таҳаррук гардӣ, эй дил, мустафид. *Румӣ*

**ТАҲАРРӢ** *а.* تحری кофтуков кардани беҳтарин чизе; тафтиш кардан, ҷустуҷӯ кардан; кофтуков, ҷустуҷӯ.

Ҳамчу қавме, ки таҳаррӣ мекунанд,
Бар хаёли қибла ҳар сӯ метананд. *Румӣ*

Дар илтизоми хидмат ва таҳаррии марозии ӯ ҳеҷ дақиқае мӯҳмал нагузорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲАССУН** *а.* تحصن мустаҳкам шудан; сахт ҷойгир шудан дар ҷои мустаҳкам, мас. дар қалъа.

Амир Аламуддини Анамӣ ва аҳли Раҳба ба қалъа таҳассун намуда буданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАҲАССУР** *а.* تحسر ҳасрат кардан, афсӯс хӯрдан.

[Шер] бо худ гуфт: ... Ман боре худро мусибатзада кардам ва таваҷҷӯъ ва таҳассур суд нахоҳад дошт. *«Калила ва Димна»*

Тӯтиён дар шаккаристон комронӣ мекунанд,
В-аз таҳассур даст бар сар мезанад мискин магас.
*Ҳофиз*

**ТАҲАТТУК** *а.* تهتک пардадарӣ, расво шудан; бешармӣ, беҳаёӣ.

Таҳаттук дар сухан гуфтан зиён аст,
Тааммул кун, тааммул кун, тааммул. *Ғиёсӣ*

**ТАҲАФФУЗ** *а.* تحفظ 1. ҳифз кардан, ёд кардан, як-як аз ёд кардан; 2. нигоҳдорӣ, ҳушьёрӣ, бедорӣ.

Номае муштамил бар таҳаффуз ва таяққуз ва таҳриз бар муҳорибон ва мухолифон ... дар қалам овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲАШШУМ** I *а.* تحشم шарм доштан; шармсорӣ.

**ТАҲАШШУМ** II *а.* تحشم соҳиби ҳашамат будан, бисьёр доштани аҳли рикоб, навкар ва хизматгорон.

Агар ту ташрифи қудум арзонӣ дошта, ба ин савб таҳашшум намоӣ, мо Нӯъмонро аз Кӯфа ... берун мекунем. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲАҚҚУҚ** *а.* تحقق ба исбот расидан, ҳақиқат шудан, дуруст баромадан, мас. хабар.

Ва агар таҳаққуқи ин муқаддима хоҳад, ба виҷдони худ дарнигарад. *Аҳмади Дониш*

**ТАҲАҶҶУД** *а.* تهجد шаб нахобида ибодат ё коре кардан; шабзиндадорӣ, бедорӣ.

Рӯи тааббуд ба замин доштам,
Фарқи таҳаҷҷуд ҳама афроштам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сулаймон аксари шаб ба таҳаҷҷуд ва тиловати Забур гузаронидӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲАҶҶУР** *а.* تحجر санг шудан, санг барин шудан, сахт шудан.

**ТАҲАҶҶИ** *а.* تهجی ҳиҷо ба ҳиҷо хондан; **ҳуруфи таҳаҷҷӣ** *грам.* ҳарфҳои алифбо.

Аъзои ӯро чун ҳуруфи таҳаҷҷӣ аз ҳам ҷудо кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲБАНДӢ** تهبندی **1.** чизе, ки пеш аз хӯрдани шароб ва ғ. мехӯранд; тахтӯл, газак.

Хун дар дили май мекунад таҳбандии саҳбои ту,
Гулшан ба ғорат медиҳад ранги ҳинои пои ту.
*Мӯҳсини Таъсир*

**2.** дар истилоҳи рангрезон — ранги хомакӣ пеш аз ранги аслӣ; **3.** ҷузъбандии китоб.

**ТАҲБОЗОР** تهبازار **1.** аҳли бозор, ки дӯконҳояшон дар растаҳои поёни бозор мебошад, монанди полондӯз, кабобӣ, пинадӯз, нонпаз ва ғ.; **2.** *маҷ.* мардуми пасту фурӯмоя.

**ТАҲВИЛ** I *а.* تحویل аз ҳоле ба ҳоле гузаштан.

Дар айёми ҷавонӣ аз ин ҷаҳони фонӣ ба риёзи ҷовидонӣ таҳвил фармуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**таҳвил кардан** а) аз ҷое ба ҷое гузаронидан.

Ақл қабул накунад, ки қуввати башарӣ бад-он расад, ки он сангро наклу таҳвил кунад.
*Носири Хисрав*

б) ҳавола кардан, ба ӯҳдаи дигаре гузоштан.

Гаҳ кунӣ бар қиёси худ таъвил,
Гаҳ кунӣ ҳукмро бар он таҳвил. *Саноӣ*

**ТАҲВИЛ** II *а.* تهویل ҳавл ангехтан, тарсондан, ба воҳима андохтан.

Мардумонро зи баҳри дидани пил
Орзу хост з-он чунон таҳвил. *Саноӣ*

**ТАҲДИБ** *а.* تحدیب барҷаста кардан, муҳаддаб кардан.

Яке уштур аз заъф чун анкабут
Сӯи дашт шуд, тортан кард кут...
Бадал гашта ӯро зи бори дурушт
Чу гардан ба тақъиру таҳдиб пушт. *Ҷомӣ*

**ТАҲДИД** I *а.* تحدید **1.** тез кардан, мас. кордро бо санг ё сӯҳон; **2.** ҳадди чизеро нишон додан, ҳадди чизеро маҳдуд кардан, маълум намудан.

Гузашт он барқ, эй ғофил, зи таҳдид,
Чароғони дигар ҳам метавон дид. *Бедил*

**ТАҲДИД** II *а.* تهدید тарсондан, пӯписа кардан, ҳаросондан; дӯғу пӯписа.

Шаҳ ба таҳдидашон чу рой афканд,
Сари ҳар ду ба зери пой афканд. *Низомӣ*

**таҳдид кардан** тарсондан, ҳаросондан, пӯписа кардан.

Мода гуфт: ... Ба чӣ қувват ва иддат вакили дарьёро ба интиқоми худ таҳдид мекунӣ?
*«Калила ва Димна»*

**ТАҲЗИБ** *а.* تهذیب ислоҳ кардан, покиза кардан; тарбия кардан.

Ранги ӯ баҳри накҳати тибаш
Карда таҳзиби ишқ тазҳибаш. *Саноӣ*

**таҳзиби ахлоқ** покиза кардани ахлоқ, ислоҳ намудани хислатҳои инсонӣ.

Ҳукамо гуфтаанд, ки таҳзиби ахлоқ роҳест равшан. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Илми ҳикмат низ се қисм бувад, аввалро таҳзиби ахлоқ хонанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАҲЗИР** *а.* تحذیر ҳазар кунонидан, тарсондан.

Халқро мавъизат кардӣ... ва аз дунъё таҳзир фармудӣ. *Авфӣ*

...Дар танфизи қазоё... таҳзир карда.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАҲИ(Й)Я** I‖**ТАҲИ(Й)ЯТ** *а.* تحیه‖تحیت салом, дуруд.

Харгӯш ... таҳияте ба тавозӯъ бигуфт.
*«Калила ва Димна»*

Маҷнун ба қудуми он ҷафокеш
Мегуфт таҳияте зи ҳад беш. *Шоҳин*

**таҳият кардан** салом расонидан.

Султон туро таҳият мекунад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАҲИ(Й)Я** II *а.* تهیه омодагӣ, тайёрӣ.

Ба таҳияи асбоби иртиҳол иштиғол намуданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Чу маҳви ҷилва шудӣ, сози гирья пур беҷост,
Чароғи ҳайрату он гаҳ таҳияи равған? *Бедил*

**ТАҲЛИКА‖ТАҲЛУКА** *а.* تهلکه **1.** ҳалокат, нобудӣ; **2.** азобу шиканҷа, азоби сахт; **дар таҳлука афтодан** ба азоб гирифтор шудан, сахт ба ташвиш мондан.

Оре, сахт ҳолатест, ки касе дар миёни ҷамъе афтад, ... дар тааб ва таҳлука афтад. *Аҳмади Дониш*

**ТАҲЛИЛ** I *а.* تحلیل **1.** ҳал кардан, маҳлул кардан, об кардан, мас. қандро дар об; **2.** *маҷ.* кушодан, мас. гиреҳро, муамморо.

**ТАҲЛИЛ** II *а.* تهلیل «ло илоҳа иллоллоҳ» гуфтан, «**нест худое ғайри он худои ягона**» гуфтан.

Садои такбиру таҳлили муҷоҳидон ... ба гӯши ҳиндувон роҳ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲЛИЯ** *а.* تحلیه зинат додан, ороиш додан; ороиш, зинат.

Нафси нотиқаро ба зевари фазоил таҳлия кард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАҲЛУКА** *а.* تهلکه *ниг.* **таҳлика.**

**ТАҲМ** تهم *ниг.* **таҳам.**

Қиро бахту шамшеру динор бошад,
Ба болову тан таҳму нисбат каёнӣ. *Дақиқӣ*

**ТАҲМИЛ** *а.* تحمیل ҳамл кардан, бор кардан, ба зери бор даровардан; *маҷ.* ба касе зиёда аз қувваташ коре фармудан.

**ТАҲМИҚ** *а.* تحمیق дигареро аҳмақ шумурдан, ба касе аҳмақӣ нисбат додан.

Ба ханда гуфт, ки, Ҳофиз, ғуломи табъи туам,
Бубин, ки то ба чӣ ҳаддам ҳамекунад таҳмиқ.
*Ҳофиз*

**ТАҲМТАН** تهمتن *ниг.* **таҳамтан.**

**ТАҲНИШИН** تهنشین чизе, ки дар таги об, шароб ва ғ. менишинад; дурд, дурда.

Таҳнишин шуд кафе аз он дарьё,
Кураи хок гашт чеҳранамо. *Бедил*

**ТАҲНИЯ||ТАҲНИЯТ** *а.* تهنیه||تهنیت муборакбод, табрик; муборакбод гуфтан.

Зи ҳар кишваре ќосидон тохтанд,
Ба ин чирагӣ таҳният сохтанд. *Низомӣ*

Ҷумла бо вай байъат кардем ва таҳният бигуфтем. *Авфӣ*

**адои таҳният** муборакбод гуфтан.

Баъд аз адои таҳният... он хуршеди осмонрисолатро ба худҳо пешво намуда...
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**таҳният гуфтан** муборакбод кардан; «хуш омадед!» гуфтан.

**ТАҲОВУН** *а.* تهاون хор шумурдан, ҳақир шумурдан; аҳамият надодан; сустию саҳлангорӣ, мусоҳилакорӣ.

Чун гавҳари мурод омад, дар муҳофизати он таҳовун наварзад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мирзо Ҷаъфар ... дар мароСими эҳсон ва тарбияти аҳли камол ... таҳовун ҷоиз надошта.
*«Оташкада»*

**ТАҲОИФ** *а.* تحائف *ҷ.* **тӯҳфа.**

Гузид аз ғанимат тароиф басе,
Қ-аз ин сон набинад таҳоиф касе. *Низомӣ*

**ТАҲОНА** تهانه қалъаи хурд.

Султон ... ба киштy зироат амр фармуд ва чанд ҷо таҳона нишонид. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҲОРАТ** *а.* طهارت **1.** пок гардидан; покӣ, покизагӣ.

Гуфтанд: Чаро чунин кардӣ? Гуфт: Ин ба таҳорат наздиктар аст. *Аҳмади Дониш*

**2.** *д.* шустушӯи махсус пеш аз намоз, вузӯ.

Рӯзе то ба шаб рафта будем ва шабонгаҳ пои ҳисоре хуфта, ки дузди бетавфиқ ибриқи рафиқ бардошт, ки ба таҳорат меравад. *Саъдӣ*

Ба оби равшани май орифе таҳорат кард,
Алассабоҳ, ки майхонаро зиёрат кард. *Ҳофиз*

**таҳорат овардан** барои намоз шустушӯ намудан, вузӯ кардан.

Ва ман таҳорате оварда ... намоз кардам ...
*Аҳмади Дониш*

**ТАҲОРАТХОНА** طهارتخانه *ниг.* **таҳоратҷой.**

**ТАҲОРАТҶОЙ** طهارتجای обхона, халоҷо, мабраз.

Ақл дар дасти як рама худрой
Чун чароғ аст дар таҳоратҷой. *Саноӣ*

**ТАҲОШӢ** *а.* تحاشی худдорӣ, парҳез, ибо, имтиноъ.

Ва бе таҳошӣ дасти тааддӣ ба амвол ва мавошии сипоҳӣ ва раият дароз мекунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲОҶУМ** *а.* تهاجم ба ҳамдигар ҳамла кардан, ба якдигар ҳуҷум овардан.

**ТАҲРИЗ** *а.* تحریض барангехтан, иғво кардан, таҳрик кардан.

Таҳризи эшон мекард, ки бо амир муҳораба намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҲРИК** *а.* تحریک **1.** ба ҳаракат овардан, ба ҷунбиш даровардан; ҷунбиш, ҳаракат.

Аз таҳрики ҳеҷ ҳалқае фатҳулбоб рӯй нанамуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дар ин шишаҳо ҷилваи тоби туст,
Садое зи таҳрики мизроби туст. *Бедил*

**2.** иғво, фитна.

Ба сабаби таҳрик ва хабосати руқабо ... изҳори китобати беҳисоб мекарданд. *Восифӣ*

**ТАҲРИМ** *а.* تحریم ҳаром гардонидан, манъ кардан.

Гар сад оят бихонӣ аз таҳрим,
Бок нояд туро, ки бояд сим. *Саноӣ*

**ТАҲРИМА** *а.* تحریمه *д.* гуфтани «аллоҳу акбар» дар аввали намоз.

Пои дил аз роҳи саноат барор,
Даст ба таҳримаи тоат барор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**таҳримаи ишо бастан** ният кардан барои намози шом.

**ТАҲРИР** *а.* تحریر **1.** навиштан.

Афсӯс, ки шуд дилбару дар дидаи гирьён
Таҳрири хаёли хати ӯ нақш бар об аст. *Ҳофиз*

Як қалам таҳрир кардан нест, Шоҳин, тоқатам,
Хома дорад саъи чандин дафтарам аммо ҳанӯз.
*Шоҳин*

**2.** озод кардан, бандаро озод кардан, озод кардани ғуломон; **молики таҳрир** касе ки ҳуқуқи озод кардан дорад.

Расм аст, ки моликони таҳрир
Озод кунанд бандаи пир. *Саъдӣ*

◇ **Таҳрири Иқлидус** номи китоби ҳандасии Иқлидус (Эвклид).

**ТАҲРИС** *а.* تحریص ҳарис кунондан, завқманд кардан.

Ӯро ба коре таҳрис кунанд, ки охири он ба ҳасрату надомат кашад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар ин сухан таҳрис аст бар иртикоби корзору истеъмоли олоти ҷанг дар вақти ҳарбу пайкор.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ТАҲРИФ** *а.* تحریف вайрон кардани сухан; нодуруст иваз кардани ҳарфҳо дар калима.

Дурӯғ нагӯяд ва сухан таҳриф накунад ва донад, ки чӣ бояд кард. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Файз файз аст, чун кунӣ тасҳиф,
Ҳам ба таҳриф офарин — нафрин. *Бедил*

**ТАҲСИЛ** *а.* تحصیل **1.** ҳосил кардан, баровардан, ба даст даровардан.

Дар таҳсили ағроз ва омоли ту саъй намоем.
*Авфӣ*

Макун таъҷил дар таҳсили мақсуд,
Басо деро, ки хуштар бошад аз зуд. *Ҷомӣ*

**2.** хондан, омӯхтан.

Бо вуҷуди қиллати маnол таҳсил мекардам.
*Авфӣ*

Дар айёми таҳсилашон чанд нафар соҳибтабъон ... ҳамвора ба ҳамдигар махлуту маҳшур буданд.
*Садри Зиё*

◇ **таҳсили ҳосил муҳол аст** *зарб.* чизи дар даст бударо кофтан беҳуда аст.

**ТАҲСИЛДОР** تحصیلدار *таър.* касе, ки андозро аз мардум ғун карда ба хазина месупорад; андозчин.

**ТАҲСИН** I *а.* تحسین таъриф, офарингӯӣ.

То маро ишқи ту таълими сухан гуфтан кард,
Халқро вирди забон мидҳати таҳсини ман аст.
*Ҳофиз*

Дар дилаш сад ҳазор таҳсин хонд,
В-ошкораш ба хашм берун ронд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАҲСИН** II *а.* تحصین 1. маҳкам кардан; муҳофизат кардан.

Раъи рост ба такрори назар ва таҳсини сир ҳосил ояд ва фош гардонидани асрор аз ҷиҳати подшоҳ мумкин нест. *«Калила ва Димна»*

2. дар гирди шаҳр девор кашидан, ҳисор бардоштан, қалъа сохтан; қалъаро мустаҳкам кардан.

**ТАҲТ** *а.* تحت зер, поин; *муқобили* **фавқ**; **таҳту фавқи вуҷуд** пастӣ ва баландии ҳаёт; *маҷ.* бадӣ ва некии ҳаёт.

Аввал зи таҳту фавқи вуҷудам хабар набуд.
*Ҳофиз*

**ТАҲТОНӢ** *а.* تحتانی зерӣ, зерин, дар поён буда, поёнӣ.

**ТАҲТУЛҚАҲВА** *а.* تحت‌القهوه хӯроки андаке, ки пеш аз хӯрдани қаҳва мехӯранд; таҳтӯл, ноништо.

Зи тахталқаҳва хонҳо ончунон пур,
Ки натвон кард мофавқаш тасаввур. *Саиди Ашраф*

**ТАҲТУЛҲАНАК** *а.* تحت‌الحنک қисме аз салла, ки ҳангоми ибодат аз зери манаҳ мегузаронанд.

Ҳеҷ кас мункири таҳталҳанаки воиз нест,
Ин қадар ҳаст, ки ҷаспонтар аз ин мебояд. *Соиб*

**ТАҲТУССАРО** *а.* تحت‌الثری||تحت‌الثرا таги замин, зери хок.

Ногоҳ ғор бар сари эшон фуруд омад ва ҳар нӯҳ ба таҳтуссаро рафтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Бӯъде, ки аз саодати толеъ маро бувад,
Таҳтуссаро зи авҷи сарояш ба авҷ нест. *Урфӣ*

**ТАҲТУТТУРОБ** *а.* تحت‌التراب зери хок, таги замин.

Аз баландӣ пойгоҳи давлатат фавқулфалак,
В-аз нижандӣ ҷойгоҳи душманат таҳтуттуроб.
*Анварӣ*

**ТАҲТУШШУОЪ** *а.* تحت‌الشعاع охирин давраи моҳ пеш аз пайдо шудани ҳилол.

**ТАҲТУҲАЛЪАНҲОР** *а.* تحته‌الانهار зери он дарьёҳо (воқеъ аст); *киноя аз* яке аз сифатҳои биҳишт.

Дилкаш ашъори ӯ баландашҷор,
Аз нами лутф таҳтуҳалъанҳор. *Ҷомӣ*

**ТАҲУР** *а.* طهور пок, покиза, тоза; *маҷ.* муқаддас.

Гуфтӣ ин шароби таҳур аст, ҳама биҳӯрданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАҲФИЗ** *а.* تحفیظ ёд додан, ҳифз кунондан, ёд кунондан.

Кӣ бошад, ки ӯро биҳоҳад ба ҷон
Ба таҳфизи султони Ҳиндустон. *Ҳоҷу*

**ТАҲЧӮБКОРӢ** ته‌چوبکاری 1. чизе ва хусусан биное, ки аз зераш чӯбкорӣ кардаанд.

Зи девораш гурезон бемадорӣ,
Набошад боми ӯ таҳчӯбкорӣ. *Сайидо*

2. *киноя аз* касе, ки дониши рӯякӣ дорад, вале чунин вонамуд мекунад, ки гӯё асоси донишаш мустаҳкам аст.

Таҳчӯбкориён ба мақоме намерасанд,
Меъроҷи дил ба воизи минбар надодаанд. *Сайидо*

**ТАҲШИЯ** *а.* تحشیه ҳошия кардан дар китоб; ҳошия дӯхтан.

**ТАҲӢ** تهی *ниг.* **тиҳӣ.**

**ТАҲҚИР** *а.* تحقیر хор доштан, хор шумурдан, ҳақир гирифтан; ҳақорат, хорӣ.

Амирзода кас фармуд, ки рафта махдумро ба таҳқир ва иҳонати тамом ҳозир кунад. *Аҳмади Дониш*

Агар чи сурма дар вазъи сиёҳӣ шӯҳрате дорад,
Ба мижгони қатори ӯ тавон фармуд таҳқираш. *Ҳоҷӣ*

**ТАҲҚИҚ** *а.* تحقیق ҳақиқат кардан, тафтиш намудан; ҳақиқат ва воқеияти чизеро муайян кардан; тафтиш.

Маро зи мансаби таҳқиқи анбиёст насиб,
Чӣ об ҷӯям аз ҷӯи хушки юнонӣ. *Рӯдакӣ*

Ва баъд аз таҳқиқи ҳол маълум шуд, Қозимбек ном теҳронӣ буд. *Аҳмади Дониш*

**ба таҳқиқ** аз рӯи таҳқиқ, муҳаққақан, ба таври аниқ, албатта.

Эй, ки аз дафтари ақл ояти ишқ омӯзӣ,
Тарсам ин нуқта ба таҳқиқ надонӣ донист. *Ҳофиз*

**таҳқиқ гаштан** (*ё* **шудан**) аниқ шудан, тамоман равшан гаштан.

Гашт таҳқиқ дар битонаашон,
Ки шунидаст шаҳ фасонаашон. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **аҳли таҳқиқ** *д.* тақводорон, порсоён.

Бахшоиши илоҳӣ гумшудаеро дар маноҳӣ чароғи тавфиқ фаро роҳ дошт, то ба ҳалқаи аҳли таҳқиқ даромад. *Саъдӣ*

**ТАҲҶУРЪА** تهجرعه таҳмондаи май ба андозаи як қулт.

Аллаҳ-аллаҳ, зи даври гардун
Таҳҷуръаи ман чашид Маҷнун! *Шоҳин*

**ТАҶАББУР** *а.* تجبر ғурур, ҳавобаландӣ, калонигарӣ.

Димна гуфт: ... Чун ин бишнидам ва таҳаввуру таҷаббури ӯ мешинохтам, биёмадам, то туро биогоҳонам. *«Калила ва Димна»*

Ба сабаби таҷаббуру такаббур халқро аз худ мутаваҳҳиш нагардонад. *Аҳмади Дониш*

**ТАҶАВВӮЪ** *а.* تجوع гуруснагӣ, гушнагӣ, изҳори гуруснагӣ.

Низ ҷӯу ҳоҷатам аз ҳад гузашт,
Сабру ақлам аз таҷаввӯъ ёва гашт. *Румӣ*

**ТАҶАДДУД** *а.* تجدد тоза шудан; тоза кардан, нав кардан; навшавӣ; навигарӣ, навӣ.

Аз мазиқи ҷисм чун ёбӣ халос,
Бе таҷаддуд оламе ё бе ҷадид. *Шамси Табрезӣ*

Бениёзӣ таҷаддуде дорад,
Ба навиҳо тараддуде дорад. *Бедил*

**ТАҶАЛЛО** *а.* تجلا *ниг.* **таҷаллӣ.**

**ТАҶАЛЛУД** *а.* تجلد сабру тоқат кардан.

Гурзе ба амир Наврӯз зад, ки агар ба кӯҳ задӣ, муталошӣ шудӣ, ӯ ба таҷаллуд худро нигоҳ дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҶАЛЛӢ||ТАҶАЛЛО** *а.* تجلی||تجلا **1.** ҷилва кардан; ошкоро шудан, равшан шудан; ҷилва; тобиш.

Ҳон, аз ту маро зи худ тасаллист,
Як оина ваҳфи ду таҷаллист. *Шоҳин*

**2.** *д.* нури илоҳӣ.

**ТАҶАММУЛ** *а.* تجمل ороиш; ҳашамат, шукӯҳ, дабдаба.

Бо таҷаммули ҳар чи тамомтар ӯро дар шаҳр овард. *Авфӣ*

Гул ба рухсори ту чун лофи таҷаммул мезанад,
Панҷаи савсан тапонча бар рухи гул мезанад. *Мушфиқӣ*

Дар вай [деҳи Тавоис] мардумоне буданд бо неъмат ва таҷаммул. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ТАҶАММУЛОТ** *а.* تجملات *ҷ.* **таҷаммул.**

Маҷлисро ба анвои таҷаммулот биёростанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТАҶАММУШ** *а.* تجمش лутф, меҳрубонӣ, хушӣ.

Он муҳобат қисмати бегонагон,
В-он таҷаммуш дӯстонро ройгон. *Румӣ*

**ТАҶАММӮЪ** *а.* تجمع ҷамъ шудан, гирд омадан; маҷлис.

**ТАҶАННУБ** *а.* تجنب дур шудан; гурехтан; ба як сӯ рафтан.

Агар зараре тасаввур кунед, аз сӯҳбати ӯ таҷаннуб намояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТАҶАР** تجر хонаи зимистонӣ, ки дар он оташдон мавҷуд аст.

Миёни ин таҷару гунбади фалак фарқ аст,
Ки ҳаст ин ба сабот, он набошад оромаш. *Низорӣ*

**ТАҶАРРУБ** *а.* تجرب таҷриба ёфтан; озмоиш.

**ТАҶАРРУД** *а.* تجرد **1.** гӯшанишинӣ, тарки дунъё.

Бародари калон ғалаба карда тамоми мол... дар тасарруф овард, бародари хурдӣ роҳи таҷаррӯд пеш гирифт. *«Нигори дониш»*

Хоҷа Ато домани таҷаррӯд аз гарди тааллуқи дунъё афшонда, рахти иқомат ба сарои охират кашид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**2.** танҳоӣ, безанӣ.

Исо тариқаи таҷаррӯд дошт ва зан накардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ТАҶАРРӮЪ** *а.* تجرع ҷуръа-ҷуръа нӯшидан, қулт-қулт нӯшидан.

Ҳамвора дар шаробхона дурди шароб ҷамъ кардӣ ва дар гулханҳо таҷаррӯъ намудӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ТАҶАССУМ** *а.* تجسم шакл пайдо кардан, ба шакл даромадан, ҷисм пайдо кардан.

**ТАҶАССУС** *а.* تجسس **1.** ҷустуҷӯ кардан, хабар пурсидан.

Таҷассус кард Шопур он заминро,
Ба даст овард Фарҳоди гузинро. *Низомӣ*

**2.** ҷосусӣ, назорати пинҳонӣ.

Сухан бар он муқаррар шуд, ки якеро ба таҷассуси эшон баргумоштанд. *Саъдӣ*

**ТАҶАШШУМ** *а.* تجشم худро ба машаққат андохтан, ранҷ бурдан; ранҷ, машаққат.

Мӯҷиби ин таҷашшум чист? *Авфӣ*

Гуфт: Рӯҳам, баҳри ту худ рӯҳ чист?
Ҳин бифармо, к-ин таҷашшум баҳри кист? *Румӣ*

**ТАҶАҲҲУЗ** *а.* تجهز омода шудан, муҳайё гардидан, тайёр шудан.

**ТАҶВИД** *а.* تجوید **1.** дуруст талаффуз кардани овозҳои нутқ, махсусан оятҳои Қуръон.

Дар он замон ба таҷвид ва тартили ӯ ҳеҷ кас каломи илоҳӣ қироат намекард. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* ҳар кореро дуруст анҷом додан.

**ТАҶВИЗ** *а.* تجویز **1.** рухсат додан, иҷозат додан, ҷоиз донистан, раво доштан.

Амре, ки ҳеҷ золим бад-он иқдом нанамояд, чӣ гуна ақл таҷвиз кунад?! *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** озмоиш кардан, озмудан; озмоиш.

**ТАҶВИФ** *а.* تجویف миён холӣ кардан, ковок кардан, шикофтан; кофтан, *мас.* заминро.

Ҳамчунон... маъруз доштанд, ки илоҷи тасхири ин бораи кайвонманзар... дар ҳафри нуқуб ва таҷвифи аркони ҷидор... мебошад. *«Таърихи Фаришта»*

**ТАҶДИД** *а.* تجدید нав кардан, аз нав сохтан, аз сари нав иҷро кардан.

Халифа аз ҷон ноумед шуд ва иҷозат хост, то дар ҳаммом равад ва таҷдиди ғусле кунад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Писарро аз ҷиҳати таҷдиди васият... пеш хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТАҶЗИЯ** *а.* تجزیه ҷузъ-ҷузъ кардан; таҳлил кардан.

Ҳар чӣ бувад, ё қобили таҷзия бувад ё набувад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ТАҶЛИЛ** *а.* تجلیل эҳтиром кардан, бузург шумурдан.

**ТАҶНИС** *а.* تجنیس **1.** ҳамҷинс кардан, монанд кардан.

Шабаш дар тоату рӯзаш ба тадрис,
Бувад илму амал бар хеш таҷнис. *Бадрии Кашмирӣ*

**2.** *адш.* бозии лафзӣ дар шеър: кор фармудани калимаҳое, ки шаклан монанд, аммо маънояшон гуногун аст, *мас.* дар байти зерин калимаи 'шона' дар ду мисраъ ду маъно дорад: асбоби зинати мӯй ва китф (*муқ.* **зулмаънийайн**):

Тори зулфатро ҷудо машшота гар аз шона кард,
Дасти он машшота мебояд ҷудо аз шона кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТАҶОВУЗ** *а.* تجاوز аз ҳадди худ гузаштан, аз ҳадду андозаи муқарраршуда гузаштан.

Ҳадди ҳар коре муайян карда будӣ ва ҳар касе, ки як сари мӯй таҷовуз намудӣ, бикуштӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар ту наянд ин ду сифат ҷуз ба ҳам,
Чун бинамоянд таҷовуз зи ҳам. *Ҷомӣ*

**ТАҶОЗУБ** *а.* تجاذب кашидан, ҳамдигарро кашидан; кашиш.

Адолат он аст, ки ин ҳама қувватҳо бо якдигар иттифоқ кунанд ва қуввати мумайизаро имтисол намоянд, то ихтилофи ҳаво ва таҷозуби қуво соҳибашро дар вартаи ҳайрат наяфканад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ТАҶОНУС** *а.* تجانس ҳамҷинс будан, аз як ҷинс будан, ҳамҷинсӣ.

**ТАҶОРИБ** *а.* تجارب *ҷ.* **таҷриба||таҷрибат.**

Дар сафар аҷоиби бисёр дида мешавад ва таҷорибн бешумор ба даст меоянд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Шаммае аз чигунагии ҳоли худ изҳор кун, то сабаби таҷориб ва дастури амали ман шавад. *Аҳмади Дониш*

**ТАҶОҲУЛ** *а.* تجاهل худро ба нодонӣ задан.

Он марди зирак таҷоҳул карда гуфт: Некӯ бошад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Офият дар тағофул аст ин ҷо,
Илми роҳат таҷоҳул аст ин ҷо. *Бедил*

◇ **таҷоҳули ориф** (*ё* **орифона;** *инчунин* **таҷоҳулулориф)** *адш.* яке аз ҳунарҳои бадеӣ, ки нависанда бо сабабе худро ба нодонӣ меандозад ва саволе мекунад, ки ҷавобаш ба ӯ маълум аст, чунончи дар байти зерин:

Ё раб, он рӯй аст ё барги суман?
Ё раб, он мӯй аст ё мушки Хутан?*

**ТАҶОҲУЛУЛОРИФ** *а.* تجاهل العارف *ниг.* **таҷоҳул (таҷоҳули ориф).**

**ТАҶОҲУР** *а.* تجاهر ба ҷиҳати зоҳирии чизе аҳамият додан; ошкоро коре кардан; **таҷоҳур ба фисқ** ошкоро бадкорӣ кардан.

**ТАҶРИБА||ТАҶРИБАТ** *а.* تجربه||تجربت имтиҳон кардан, санҷидан, озмудан; озмоиш, имтиҳон, санҷиш.

Касе ба таҷриба пеши вай [табиб] наёвард ва муолиҷа аз вай дарнахост. *Саъдӣ*

Таҷриба кардам зи ҳар андешае,
Нест накӯтар зи сахо пешае. *Хисрави Деҳлавӣ*

**таҷриба афтодан** аниқ шудан, равшан шудан.

Низ таҷриба афтода, ки ҳар офарида ... дарҳол ӯро бишинохт ва бо ӯ бад шуд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**ТАҶРИД** *а.* تجريد аз дигарон дур кардан, аз дигарон дур гаштан, танҳо мондан.

Таҷрид газандатар кунад золимро,
Теғест бараҳна мор аз афкандани пӯст. *Бедил*

То даст баровардаам аз хирқаи таҷрид,
Бар пайкари ман банди қабо банди гарон аст. *Соиб*

**ТАҶҲИЗ** *а.* تجهيز **1.** ҷиҳозонидан, ҷиҳоз ва асбоби кореро тайёр кардан; **таҷҳизи сипоҳ** таъмин намудани лашкар бо чизҳои зарурӣ; **2.** омода намудани асбоби мурда.

Эшон ба таҷҳизи мурдагон машғул шуданд. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Зи оини мотам инон тофтанд,
Ба тадбири таҷҳиз биштофтанд. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* ороиш додан, оростан, зинат додан.

**ТЕ** номи ҳарфи чорӯми алифбои арабии тоҷикӣ ت, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 400 баробар аст.

**ТЕБ** تيب *саргашта, овора, ҳайрон, шитобзада.*

**ТЕВ** تيو тоб, тавоноӣ, қувват, қудрат; тоқат.

*Ба дилшон намонд аз ғами ишқ тев,*
Ба як раҳ зи ҳар ду баромад ғирев. *Фирдавсӣ*

Яке мӯҳрабоз аст гетӣ, ки дев
Надорад ба тарфанди ӯ ҳеҷ тев. *Унсурӣ*

**ТЕЗ** تيز **1.** бурранда; *муқобили* **кунд I 1.**

Бирехт чангу фарсуда гашт дандонаш,
Чу тез кард бар ӯ марг чангу дандонро. *Носири Хисрав*

Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез. *Саъдӣ*

**2.** зуд, шитобон, босуръат.

Шаҳи Навзарӣ гуфт: Ман ёфтам,
Азеро чунин тез биштофтам. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* хашмгин, қаҳролуд, оташин.

*Мижа* тез асту ғамза тезу ту тез,
Рехтӣ хуни ошиқон ба ситез. *Камоли Хуҷандӣ*

**4.** *маҷ.* бадхӯ; сахтгир.

Агарчи бода фараҳбахшу бод гулбез аст,
Ба бонги чанг махӯр май, ки мӯҳтасиб тез аст. *Ҳофиз*

◇ **забони тез** *забони бурро ва гӯё.*

Маломатгӯйро аз шиквааш гарм аст бозораш,
Забони тезу рӯи сурх дорад нештар аз ман. *Сайидо*

**оташи тез** оташи шӯълавар, оташи бисёр баланд.

Наншаста ҳанӯз оташи тез,
Зад дашна аробиям, ки бархез! *Ҷомӣ*

**оташ тез кардан** а) оташро аланга додан; б) аламро зиёд кардан; **бозори** *касеро* **тез кардан** қадру қимати касеро афзудан; боравнақ гардонидани кори касе.

Дидор менамоию парҳез мекунӣ,
Бозори хешу оташи мо тез мекунӣ. *Саъдӣ*

Эй ба ҷон ошиқон харидорат,
Ғамзаҳо тез карда бозорат. *Камоли Хуҷандӣ*

**ТЕЗБИН** تيزبين он кӣ бо диққат ва ба зудӣ мебинад.

Дасти Урфӣ ниқоби роз кушуд,
Хиради тезбини мо бигрехт. *Зуҳурӣ*

**ТЕЗБОЛ** تيزبال тезпар, тезпарвоз.

**ТЕЗВАҶД** تيزوجد зуд ба ваҷд оянда, он кӣ тез ба ҷӯшу хурӯш меояд.

Чу сукконн савомеъ сабзпӯше,
Зи ҷунбиш тезваҷде, пурхурӯше. *Ҷомӣ*

**ТЕЗВИР** تيزوير тезҳуш, боҳуш, закӣ, тезфаҳм.

Ҳамон баччаи шери нохӯрдашир
Шиносад ҳаме мӯбади тезвир. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗГАРД** تيزگرد тезгарданда; зудгузар.

Осудагӣ ба хоб надид он, ки такьягоҳ
Аз гарди болиши фалаки тезгард кард. *Ҷомӣ*

Май нӯш дам ба дам, ки дар ин кӯҳна базмгоҳ
Даврест тезгарду ҳаётест муғтанам. *Исмат*

**ТЕЗГОМ** تيزگام тезрафтор, чобукрав, тезқадам.

Ба рафтан маркабам бас тезгом аст,
Надонам ҷои оромам кадом аст. *Низомӣ*

**ТЕЗГӮШ** تيزگوش он кӣ гӯшаш нағз мешунавад.

Нур мекаш, эй ҳарифи тезгӯш,
Гар *най чун муш, дар зулмат макӯш. Румӣ*

**ТЕЗДАВ** تيزدو тездаванда.

*Аспон зи ситора авҷравтар,*
Гардун зи сипеҳр тездавтар. *Файзӣ*

**ТЕЗДАМ** تیزدم касе ё ҳайвоне, ки нафасаш тезу сӯзон аст.

Чу Рустам бад-он аждаҳои дижам
Нигаҳ карду бар ёли он тездам,
Биёбон ҳама зери ӯ дид пок,
Равон хуни гарм аз бари тира хок. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗДАНДОН** تیزدندان **1.** дорои дандонҳои тез.

Тараҳҳум бар паланги тездандон
Ситамгорӣ бувад бар гӯсфандон. *Саъдӣ*

Буд он шери хаёлаш тездандон,
Ки гирад оҳуи мақсуд осон. *Мулҳам*

2. *маҷ.* ҳарис, тамаъгор.

**ТЕЗДАСТӢ** تیزدستی чобукӣ, чолокӣ.

Сад нақди ситораро ба мастӣ
Аз Зӯҳра барад ба тездастӣ. *Файзӣ*

**ТЕЗЗАБОН** تیززبان сахтгӯй, сахтгап.

Музтариб қодири теззабон буд, ҳама аз теғи лисони ӯ ҳаросон буданд. *Садри Зиё*

**ТЕЗКИН** تیزکین бадкина, бадҷаҳл.

Бад-ин гуна даҳ чинии тезкин
Зи ҷон пок гаштанд чун нақши Чин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТЕЗМАҒЗ** تیزمغز зудранҷ, зуд хашмгин шаванда, бадҷаҳл, тундхӯ.

Чу паймоншикан бошию тезмағз,
Наёяд зи пайкори ту кори нағз. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗНАВИС** تیزنویس зуднавис, чобукдаст, касе, ки бо суръат хат менависад.

...Он қадар тезнависи чобукқалам буд, ки ҳангоми китобат дасту қаламашро дида намешуд. *Садри Зиё*

**ТЕЗПАР(Р)** تیزپر он кӣ тез мепарад.

Ногаҳон рӯзе аз ҳаво бозе
Тезпарре, баландпарвозе
Кард сӯи кабӯтаре оҳанг,
Нои ӯро гирифт сахт ба чанг. *Ҷомӣ*

**ТЕЗПАРВОЗ** تیزپرواز *ниг.* **тезпар(р).**

**ТЕЗПАРР** تیزپر *ниг.* **тезпар(р).**

**ТЕЗПАРРОН** تیزپران *ниг.* **тезпар(р).**

Наҳанги дижам баркашидӣ зи об
Ҳамон аз ҳаво тезпаррон уқоб. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗПО(Й)** تیزپا(ی) тезрав, тундрав.

Шавад тавсани гирьяам тезпой,
Бар ӯ ҳай занад ҳар замон ҳой-ҳой. *Зуҳурӣ*

**ТЕЗРАВ** تیزرو он кӣ тез роҳ меравад, тезпо.

Нишаст аз бари бораи тезрав,
Чу аз кӯҳ сар барзанад моҳи нав. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗТАК||ТЕЗТАГ** تیزتک||تیزتگ тездав, бодпо, даванд.

Кушодазанах кардашу тезтаг,
Бидидаш, ки дорад дилу зӯру раг. *Фирдавсӣ*

Ҳар як аз он тезтаку хушхиром
Қатъи замин карда ба тезии гом. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТЕЗХАШМ** تیزخشم он кӣ зуд оташин мешавад, тундхӯй.

Бигӯ: Моҳо, нигоро, ҳурчашмо,
Парирӯё, баҳоро, тезхашмо! *Фахриддини Гургонӣ*

**ТЕЗЧАНГ** تیزچنگ он кӣ чанголаш тез аст.

Ба базм-андарун осмони вафост,
Ба разм-андарун тезчанг аждаҳост. *Фирдавсӣ*

**ТЕЗЧАНГОЛ** تیزچنگال *ниг.* **тезчанг.**

Пар дода ба ҳирси тезчангол
Бар ҷустани мурғи оташинбол. *Файзӣ*

**ТЕЗЧАШМ** تیزچشم *ниг.* **тезбин.**

Қавичангол гурге, тезчашме,
Ба бозу филзӯру тангчашме. *Сайидо*

**ТЕЗӢ** تیزی **1.** буррой, буррандагӣ; халандагӣ; *муқобили* **кундӣ I 1.**

Сӯҳони фалак то гули адли ту шукуфтаст,
Тезӣ натавонад, ки диҳад хори ситамро. *Анварӣ*

Тобдор аз кон барояд дар забони ман ақиқ,
Тезии алмос дорад нохуни андешаам. *Соиб*

Тезии дурафш ба сари дурафш аст. *Зарбулмасал*

2. зудӣ, шитоб, аҷала.

Ки тундиву тезӣ наёяд ба кор,
Ба нармӣ бароянд зи сӯрох мор. *Фирдавсӣ*

**ба тезӣ** бо суръат, бо шитоб.

Ба тезӣ биёмад ба наздики шоҳ,
Варо дид хуфта бар он хоки роҳ. *Фирдавсӣ*.

3. *маҷ.* оташинӣ, бадҷаҳлӣ.

Мафармой акнуну тезӣ макун,
Ки тезӣ пушаймонӣ орад ба бун. *Фирдавсӣ*

◇ **тезӣ кардан** а) тундӣ кардан; б) сахт таъсир кардан.

Биё, соқӣ, он май, ки тезӣ кунад,
Ба боғи дилам мушкбезӣ кунад. *Ҳофиз*

**ТЕЗҚАЛАМ** تیزقلم он кӣ тез менависад, тезнавис.

Урфӣ, ҳама лофӣ, ба дуо тезқалам шав,
Биштоб, ки майдон нашавад танг қаламро. *Урфӣ*

**ТЕЗҲУШ** تیزهوش тезфаҳм, зирак.

Бипурсид аз Золи Зар мӯбаде
Аз он тезҳуш, роҳбин бихраде. *Фирдавсӣ*

Аз шаҳи Юнон ҳакими тезҳуш
Кард чун афсонаи фарзанд гӯш... *Ҷомӣ*

**ТЕЗҶАНГ** تیزجنگ тайёр ба ҷанг, ҷангталаб.

Чу душман сипаҳ сохт, шуд тезҷанг,
Бибояд бисанҷид моро ба ҷанг. *Фирдавсӣ*

**ТЕМОР||ТИМОР** تیمار **1.** ғам, андӯҳ, ғусса.

Аз андӯҳ ӯ сусту бемор шуд,
Зи шоҳи ҷаҳон пур зи темор шуд. *Дақиқӣ*

2. ғамхорӣ, парасторӣ, нигоҳубин.

Темори ғарибон сабаби зикри ҷамил аст,
Ҷоно, магар ин қоида дар шаҳри шумо нест?! *Саъдӣ*

**темор кашидан** (*ё* **хӯрдан**) а) ғам хӯрдан, андӯҳгин шудан.

Темори раият кашаду андӯҳи дарвеш,
К-эзид бидиҳад ӯро чуз андӯҳу темор. *Фаррухӣ*

Дарафтод тарс андар ин лашкарам,
Надидам, ки темори он чун хӯрам. *Фирдавсӣ*

Чун огаҳӣ, эй дӯст, зи ҳар асроре,
Чандин чӣ хӯрӣ ба беҳуда теморе,
Чун меноравад ба ихтиёрат коре,
Хуш бош, дар ин даме, ки ҳастӣ боре. *Хайём*

б) ғамхорӣ кардан.

**ТЕМОРДОР** تیماردار **1.** ғамгин, андӯҳгин, ғуссанок.

Набардагузинони Исфандиёр
Аз он ҷо бирафтанд темордор. *Дақиқӣ*

**2.** ғамхор, парастор.

**ТЕМОРХОР** تیمارخوار ғамхор, парастор.

Қафидаш дил аз ҳам чу як кафта нор,
Кафида шавад санги теморхор. *Рӯдакӣ*

**ТЕША** تیشه абзори дуредгарӣ барои тарошидани чӯб.

Ҳатабро агар теша бар пай зананд,
Дарахти барӯмандро кай зананд?! *Саъдӣ*

Нохӯрда тароше зи сари тешаи ҳиҷрон,
Хиште ба сари турбати Фарҳод наёбанд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Тешаро бо харош кор аст, хоҳ уд пеш ояд, хоҳ чӯб.
*Зарбулмасал*

◇ **теша (ба) сӯи худ задан** (*ё* **тарошидан**) ҳирс ва тамаъ кардан; ба манфиати худ кор кардан.

Ҷаҳоне хизмати ӯ карда пеша,
Занад ҳар кас ба сӯи хеш теша. *Сайидо*

**тешаи Фарҳод тез кардан** сар кардан ба ошиқӣ; **тешаи Фарҳод шудан** сахт таъсирнок шудан.

Забонам тешаи Фарҳод шуд бар ҳар дили сангин,
Зибас к-афсонаи Ширини худ бисьёр мегӯям.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**теша ба решаи худ задан** бо пои худ ба гӯр рафтан; кори худро вайрон кардан; **теша бар пои худ задан** кори худро вайрон кардан, ба зарари худ кор кардан.

Дар ин меҳнатсаро як ишқпеша
Назад чун ман ба пои хеш теша. *Ҷомӣ*

**ТЕШАЗАН** تیشه‌زن *он ки теша мезанад, дуредгар, наҷҷор.*

Тешазан андар ҳунар андӯхтан
Тахта насозад зи паи сӯхтан. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТЕЪДОД** *а.* تعداد *ниг.* **таъдод.**

Гуфт, ки ҷароими ту бисьёр аст ва оғози теъдоди он кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Қай тавонад мадҳи ту теъдод кардан ҳар алил,
Худ магар созад баён ҳақ бар забони Ҷабраил?!
*Ҳоҷӣ*

**ТЕҒ** تیغ **1.** шамшер, ханҷар.

Теғ додан дар кафи зангии маст
Беҳ, ки ояд илм нокасро ба даст. *Румӣ*

Нигаҳи масти ту хуни дили аҳбоб хӯрад,
Теғи бедоди ту аз фарқи аҷал об хӯрад. *Сайидо*

Теғ беҳ эн таънаи душман. *Зарбулмасал*

**теғи алмос** а) шамшери тез, бурро; б) *киноя аз* теғабарги сафеди байни баргҳои сабзи савсан.

Ато карда ба савсан теғи алмос,
Ки дорад бар сари султони гул пос. *Бадрии Кашмирӣ*

**теғи гавҳарнигор** шамшери бо гавҳар зинатъёфта; *киноя аз* нури офтоб.

Чу хуршед бо теғи гавҳарнигор
Бурун омад аз қуббаи зарнигор ... *Хоҷу*

**теғи дудам** шамшере, ки ҳар ду тарафаш бурранда аст, теғи дудама.

Бар сари ман нагузорад хабар аз мағзи ҳавас,
Шаҳпар аз боли ҳумоест, ки теғи дудам аст. *Мулҳам*

**теғи муҳаннад** ханҷари ҳиндӣ, ханҷари аз пӯлоди аълосифати ҳиндӣ сохташуда.

Теғи фалак ба теғи ту андар ниём бод,
То бар фалак Миҷарра чу теғи муҳаннад аст. *Анварӣ*

**теғи ямок** (*ё* **ямонӣ**) шамшери аълосифат, ки дар Яман тайёр мешуд.

Амалро бимонда, аҷалро гирифта,
Гирифта ямин даст теғи ямонӣ. *Унсурӣ*

**теғ баровардан** шамшер кашидан.

Мижгони ту то теғи ҷаҳонгир баровард,
Бас кушта дили зинда, ки бар ҳамдигар афтод. *Ҳофиз*

**теғ задан** шамшер задан.

Дар он мақом, ки хубон ба ғамза теғ зананд,
Аҷаб макун зи саре, к-уфтода дар пое. *Ҳофиз*

Гар теғ занӣ ба гардани ман,
Охир падарӣ, на душмани ман. *Шоҳин*

**2.** устураи сартарошон; **3.** *маҷ.* шуоъ, партав.

Нармак-нармак зи паси парда ба чокар нигарид,
Гуфт: Аз меғ ҳаме теғ занад Зӯҳраву Моҳ. *Кисоӣ*

◇ **теғи гӯштин** *киноя аз* забон.

Не, не, ки ҳар чӣ гӯӣ, беҳ з-он хамӯшӣ, эро
Бас неку бад, ки кушта аз теғи гӯштин шуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**теғи забон** *киноя аз* бурроии забон.

Хомаамро такьягоҳе дар ҷаҳон пайдо нашуд,
Муттакои хеш аз теғи забон дорам ҳанӯз. *Сайидо*

**теғи каҷ** *ниг.* **теғи лангардор.**

Теғи каҷро наём каҷ бошад. *Зарбулмасал*

**теғи кӯҳ** қуллаи кӯҳ, теғаи кӯҳ.

Сипаҳдор бикшод аз он нома банд,
Фуруд омад аз теғи кӯҳи баланд. *Фирдавсӣ*

Ҳуш дор, к-аз хароши дили санги хора шуд
Охир ба теғи кӯҳ сари кӯҳкан ҷудо. *Соиб*

**теғи лангардор** теғи хам, ки захми сахт ба вуҷуд меоварад.

Аз тағофул кушт мижгони гаронхобаш маро,
Теғи лангардор чандин поси дам медоштаст. *Соиб*

**теғи фассод** нештари рагзан.

Ба рӯи сахт тавон эмин аз ҳаводис шуд,
Ки хуни лаъл мусаллам зи теғи фассод аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**теғу тошт** нур ва офтоб.

Замин фарши сайфур чун дарнавашт,
Баровард сар субҳ бо теғу тошт. *Низомӣ*

**теғ боридан** сахтиҳои бисьёре рӯй додан.

Гар теғ борад дар кӯи он моҳ,
Гардан ниҳодем алҳукмулиллоҳ. *Ҳофиз*

**теғ кашидани бинӣ** рост ва нӯгтез шудани бинӣ, ки дар арафаи марг рӯй медиҳад.

Бинии ту теғ мекашад пайваста,
Умри ту тамом дар дами назъ гузашт. *Шифоӣ*

**теғ шудан** рӯ ба рӯ шудан.

Кӯҳи Қоф аз сипарандохтагон аст ин ҷо,
Ки дигар теғ шавад пеши дами тешаи мо. *Соиб*

Афканд сипар, ҳар кӣ бидидаш бо теғ,
Мо теғ шудему сина кардем сипар.
*Сайидалии Мансур*

**теғ бар сар бурдан** теғ баланд кардан, шамшер кашидан, қасди ҷангу низоъ кардан.

Агар шеҳнае теғ бар сар барад,
Сари теғи ӯ тоҷу афсар барад. *Низомӣ*

**ТЕҒА** تیغه **1.** ҳар чизи теғмонанд; **2.** дами корд, дами шамшер; **3.** теғи кӯҳ, қуллаи кӯҳ.

Зи гардан то ба нӯги теғаи кӯҳ
Гиребони шукӯҳам захми анбӯҳ. *Зулолӣ*

◇ **теғаи пушт** қатори мӯҳраҳои тахтапушт, аррапушт.

Аз ӯ коҳ коҳидаи бартарӣ,
Аён теғаи пушташ аз лоғарӣ. *Зуҳурӣ*

**ТЕҒБАНД** تیغ‌بند он ки теғ ба камар мебандад, сипоҳӣ, ҳарбӣ.

**ТЕҒБОЗ** تیغ‌باز теғзан, шамшерзани моҳир.

Сари кӯҳ афтод аз захми теғ,
Сар аз теғбозон чу бозон зи теғ. *Хоҷу*

**ТЕҒБОЗӢ** تیغ‌بازی шамшербозӣ; бо шамшер ҷангидан.

... Ки бо душманам теғбозӣ кунед,
Бад-ин гуна дар ҷанг тозӣ кунед. *Фирдавсӣ*

... Ки рахши ҳимматам то зери пой аст,
Қафам бо теғбозӣ ошной аст. *Ҳоҷӣ*

**ТЕҒДОР** تیغ‌دار дорандаи теғ, аҳли шамшер; ҷанговар.

Бар онӣ, ки андар ҷаҳон теғдор,
Набандад камар чун ту дигар савор. *Фирдавсӣ*

Ба ҳар теғдоре, ки ӯ бозхард,
Сарашро ба теғе зи тан боз кард. *Низомӣ*

**ТЕҒЗАН** تیغ‌زن шамшерзан, ҷанговар.

Магӯ душмани теғзан бар дар аст,
Ки анбози душман ба шаҳр-андар аст. *Саъдӣ*

**ТЕҒОЗМОЙ** تیغ آزمای шамшерзан, ҷанговар.

Ҳама хунинлибосу дуздшиор,
Ҳама теғозмою найзагузор. *Ҷомӣ*

**ТЕҲ** *а.* تیه *ниг.* **тиҳ.**

**ТЕҲУ** تیهو *ниг.* **тиҳу.**

**ТИБ** I ||**ТИББ** *а.* طب илми тандурустӣ, илми табобат.

Бар вай натавон кардан таъҷил ба беҳ кардан,
Таъҷил ба тиб-андар бошад зи сабуксорӣ.
*Манучеҳрӣ*

Ин амир ... аз шеър ва тиб ва кимиё ва ҷафр соҳибвуқуф. *Аҳмади Дониш*

**ТИБ** II *а.* طیب **1.** бӯи хуш; хушӣ, форамӣ.

Шабе дар ҷавониву тибу ниам
Ҷавонон нишастем чанде ба ҳам. *Саъдӣ*

**бӯи тиб** бӯи хуш, хушбӯӣ.

Чу хандад, хаёле ғариб оядаш,
Чу тибат кунад, бӯи тиб оядаш. *Низомӣ*

**2.** покӣ, покизагӣ.

Шаҳре дид дар ғояти хубӣ ва зебоӣ, муттасиф ба тиби обу ҳаво. *«Равзат-ус-сафо»*

**тиби хулқ** покизагии хулқ, хушхулқӣ, ахлоқи хуб.

Ба тиби хулқи туву нафҳаи шамомаи гул,
Ба бӯи зулфи туву накҳати насими шамол. *Ҳофиз*

◇ **ба тиби нафс** бо майли худ, бо ризову рағбат.

Мо панҷ ҳазор асп ... ба тиби нафс медиҳем.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТИБАТ** *а.* طیبت **1.** хушӣ; хубӣ; **2.** покизагӣ.

Қасе гуфту пиндоштам тибат аст,
Ки дуздӣ басомонтар аз ғийбат аст. *Саъдӣ*

**3.** ҳазл, мазоҳ, шӯхӣ.

Зи рӯи тибат гуфтам: Бузургворӣ кун,
Ҷавоб гӯю зи тибат машав дилозурда. *Сӯзанӣ*

◇ **ба тибати нафс** бо майлу хоҳиши худ.

Хироҷ агар нагузорад касе ба тибати нафс,
Ба қаҳр аз ӯ биситонанду харҷи сарҳангӣ. *Саъдӣ*

**ТИБАТОМЕЗ** طیبت‌آمیز ҳазломез, мазоҳомез.

Ғолиби гуфтори Саъдӣ тарабангез аст ва тибатомез.
*Саъдӣ*

**ТИББ** *а.* طب *ниг.* **тиб** I.

**ТИБОШ** تیباش ғамза, ишва; фиреб.

Ҳафт навбат сабр карду бонг кард,
То ки оҷиз гашт аз тибоши мард. *Румӣ*

**ТИБОҚ** *а.* طباق **1.** мутобиқӣ, мувофиқӣ; **2.** *адш.* кор фармудани калимаҳое, ки маънан зидди ҳамдигаранд; ба кор бурдани антонимҳо, мас. 'талху ширин', 'дарозу кӯтоҳ', 'сафеду сиёҳ'.

**ТИБУЛЪАДО** *а.* طیب‌الادا хушовоз.

Шоҳиде ... халқе дошт тибулъадо. *Саъдӣ*

**ТИБЬЁН** *а.* تبیان пайдову ошкоро кардан; пайдо ва равшан шудан; шарҳ, баён.

Ғараз аз вуҷуди ӯ ... тибьёни ҳақоиқи ҳикмати улум аст. *Аҳмади Дониш*

**ТИБҚ** *а.* طبق мувофиқат, мутобиқат; **бар тибқи ...** мувофиқи ..., аз рӯи ...

Бар тибқи адолат қазо ронда ва меронад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ТИВОЛ** *а.* طوال *ҷ.* **тавил** II 1.

Сурҳояш ҳама қисору тивол,
Қасрҳо з-он биҳишти фаррухфол. *Ҷомӣ*

**ТИГИН** تگین *ниг.* **тагин.**

**ТИЗ** تیز боде, ки аз шикам мебарояд.

Эй чарх, ҳама хасисро чиз диҳӣ,
Гармобаву осиёву даҳлез диҳӣ,
Озода ба нони шаб гаравгон бошад,
Шояд, ки ба риши ин фалак тиз диҳӣ. *Хайём*

Аз ар-ари харон ҳама аспон рамидаанд,
В-аз тизи уштурон шутур аз хоб ҷастааст. *Урфӣ*

**ТИКИШМИШӢ** *м.* تکشمشی мавриди тӯҳфа додан, инъом супурдан; тӯҳфа ва саломҳои мӯҳтарамона тақдим кардан.

[Изиддин] ... дар миёнаи тикишмишӣ онро ба дасти подшоҳ дод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТИККА** تکه луқма, пора, қисме аз ҳар чизе; **тикка-тикка** пора-пора.

**ТИЛ(Л)А** تله *ниг.* **тил(л)о.**

**ТИЛВ** *а.* تلو пайрав; дунбола.

Лутф фармуду зи ҳад бинвохташ,
Тилви он ҳар ду бародар сохташ. *Румӣ*

**ТИЛИСМ** *а.* طلسم дар тасаввуроти хурофӣ ва афсонавӣ он чизеро мегӯянд, ки гӯё ба дорандааш бахту саодат ё бадбахтию фалокат меоварда бошад; ҷоду.

Тилисме, ки Заҳҳок созида буд,
Сараш б-осмон барфарозида буд. *Фирдавсӣ*

**тилисми ҳайрати авҳом** а) лавҳаҳои фикру хаёлот; б) оламӣ (муҳити) ваҳмҳои ботил.

Тилисми ҳайрати авҳом мекашад аъроз,
Фиғон, ки ҷавҳари ҳастӣ ғуборро монад. *Савдо*

**ТИЛЛА** تلّه *ниг.* **тил(л)о.**

**ТИЛМИЗ** *а.* تلمیذ талаба, шогирд; мурид.

Ва ин маъниро изҳор мефармуданд, то мӯҷиби нишот ва тараққии зеҳну хотири тилмиз гардад. *Аҳмади Дониш*

Тилмизи беиродат ошиқи безар аст. *Зарбулмасал*

**ТИЛ(Л)О** طلا **1.** зари холис.

Вуҷуди мардуми доно ба сони зарри тилост,
Ки ҳар куҷо ки равад, қадру қиматаш донанд. *Саъдӣ*

Тилло, ки пок аст, чӣ миннаташ ба хок аст. *Зарбулмасал*

**тиллои дастафшор** зари холис.

Агарчи Хисрав дорад тилои дастафшор,
Тасарруфи дили Ширин ба дасти Кӯҳкан аст. *Соиб*

2. *таър.* воҳиди пул.

Онҳо харидор шуда, дусад тилло карда истодаанд. *Садри Зиё*

**ТИЛО(Ъ)** *а.* طلا(ء) чизе, ки ба болои чизе молида мешавад; марҳам; доруи рақиқ, ки ба ягон узви бадан мемоланд.

Бигиранд усруб бо равғани гул, бисоянд, ки ғализ ва сиёҳ гардад, пас тило намоянд. *«Қарободини Кабир»*

**ТИЛОВАТ** *а.* تلاوت хондан бо оҳанг ва қироат.

Он ҷаноб дар болохона ба тиловати каломуллоҳ иштиғол менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар худои ҷаҳонро самеъ медонӣ,
Макун баланд барои худо тиловатро. *Соиб*

**ТИЛОЛ** I *а.* تلال *ҷ.* **тал(л)** I.

**ТИЛОЛ** II *а.* طلال *ҷ.* **тал(л)** II.

**ТИЛОЪ** *а.* طلاع *ниг.* **тило(ъ).**

**ТИЛОЯ** I *а.* طلایه фавҷи пешгарди лашкар, пешқаровул.

На рӯзаш тилоя, на шаб посбон,
Сипоҳ аст ҳамчун рама бешубон. *Фирдавсӣ*

Хабар ба Мадина омад, ки Абӯсуфён худ ба ҷанг омад ва тилояи ӯ омаданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ТИЛОЯ** II *а.* طلایه чизи молидашаванда; марҳам.

Буд то панҷ рӯз баста сараш
В-он тилоя ниҳода бар басараш. *Низомӣ*

Ба марҷон зи пирӯза биншонд гард,
Тилоя зар афканд бар лоҷувард. *Низомӣ*

**ТИЛОҶ** تلاج *ниг.* **талоҷ.**

**ТИМ** I تیم **1.** корвонсарои бузург; **2.** бозори болопӯшида.

Аз қайюми он пурсидам, ки уҷрати ин тим чанд аст? *Носири Хисрав*

**ТИМ** II تیم ғам, андӯҳ.

Ман зи тими ту ба тимор гирифтор шудам,
Ту ба тимор маҳил, боз ба тим ор маро. *«Луғати фурс»*

**ТИМОР** تیمار *ниг.* **темор.**

**ТИМОС** تیماس беша, буттазор; наистон, найзор.

Ниҳод рӯй ба ҳазрат, чунон ки рӯбаҳи пир
Ба тими вотгарон ояд аз дари тимос. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ТИМР** تمر *ниг.* **тамр** II.

**ТИМСОЛ** *а.* تمثال сурат, нақш, расм.

Авсофи хештан натавонӣ ба шеър гуфт,
Тимсоли хештан натавонӣ нигоштан. *Кисоӣ*

**ТИМСОЛГАР** تمثالگر суратгар, наққош, рассом.

Чунон сураташ баста тимсолгар,
Ки сурат набандад аз он хубтар. *Саъдӣ*

**ТИМСОҲ** *а.* تمساح ҳайвони бузурги хазандаи обӣ, крокодил.

**ТИН** I *а.* تین анҷир.

**ТИН** II *а.* طین хок, гил, лой.

**ТИНАТ** *а.* طینت ниҳод, табиат, сиришт.

Аз он ҷо, ки саодат ... дар тинати амирзода мафтур ... буд, бо падар эъроз кард. *Аҳмади Дониш*

**ТИННИН** *а.* تنین **1.** мор, мори калон, аждаҳо.

Чу тиннин аз он мавҷ бардорад абр,
Ҳаво бархурӯшад ба сони ҳизабр. *Фирдавсӣ*

Ҷунбиши чарх бе сукуну замин
Ҳаст чун мӯр дар дами тиннин. *Саноӣ*

2. *нуҷ.* номи яке аз бурҷҳои осмон, бурҷи Аждаҳо.

**ТИОН** *а.* طعان найза задан ба якдигар.

Чу боду хок наҷӯӣ магар шитобу даранг,
Чу румҳу сайф надонӣ, магар тиону зироб. *Масъуди Саъд*

**ТИР** I تیر **1.** абзори ҷанг, ки аз чӯб сохта, ба нӯгаш оҳан нишонда ба воситаи камон ба нишона партофта мешавад.

Гарчи тир аз камон ҳамегузарад,
Аз камондор бинад аҳли хирад. *Саъдӣ*

Толиби ҳақро чу тире, к-аз камон берун ҷаҳад,
Ҳеҷ гаҳ ором то манзил намебояд гирифт. *Соиб*

**тири ахтардӯз** тири дуррав.

Лашкар қадами иқдом дарниҳоданд ва ба захми тири ахтардӯз ва новаки ҷигарсӯз эшонро музтару оҷиз карданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**тири рӯи тиркаш** тири беҳтарине, ки бар рӯи тиркаш барои сайди махсус нигоҳ дошта мешавад.

Агар шабро надорӣ зинда, Соиб, ҷаҳд кун боре,
Фалакро тири рӯи тиркаш аз оҳи саҳар бошӣ. *Соиб*

**тири ҳавоӣ** тире, ки бидуни нишон гирифтан ба ҳаво парронда мешавад.

Манзили мо гашта чун тири ҳавоӣ бенишон,
Хонабардӯшем доим чун камони хештан. *Сайидо*

**илми тир** ҳунари тирандозӣ.

Кас наёмӯхт илми тир аз ман,
Ки маро оқибат нишона накард. *Саъдӣ*

2. болор; сутун; сутуни хиштӣ.

Сари бодбон тир баргоштӣ,
Хала пеши маллоҳ бигзоштӣ. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* чизи рост, мустақим.

Қуввати бисьёри ту чун кам шавад,
Гар ҳама тир аст қаддат, хам шавад. *Ҷомӣ*

◇ **тири булӯр** *киноя аз* борон; **тири мижа** новаки мижа, мижгон.

Тири мижа дар камони абрӯ
Баркарда итоб довариро. *Анварӣ*

**тири саҳар** (*ё* **саҳаргоҳ**) оҳи сахт, оҳи таъсирнок.

Ҳамеша тири саҳаргоҳи ман хато нашудӣ,
Кунун чӣ шуд, ки яке коргар намеояд? *Ҳофиз*

**тири тазаллум** оҳи мазлум; **тиру камон** а) қавси қузаҳ; б) абрӯву мижгони ёр.

Чун дар шикор бар сари оҳу гузар кунӣ,
Чашмат бас аст, даст ба тиру камон мабар.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**тир доштан** *хатти амон доштан; муқ.* **тири амон додан.**

Маёзор парвардаи хештан,
Чу тири ту дорад, ба тираш мазан. *Саъдӣ*

**тир кашидани ҷароҳат** (*ё* **захм**) сӯзиш ва дард кардани захм; дард ҳис намудан дар ҷое.

Баёни шикваи ошиқ забон намедорад,
Қашад чу тир ҷароҳат, камон намедорад.
*Мӯҳсини Таъсир*

**тир кушодан** тир андохтан, тир раҳо кардан.

Зи ғамза бар дили решам чӣ тирҳо, ки кушодӣ,
Зи ғусса бар сари кӯят чӣ борҳо, ки кашидам. *Ҳофиз*

**тири амон додан** додани тир ба нишонаи амон ва паноҳ; раҳм кардан; *муқ.* **тир доштан.**

Чу мижгонаш ба қатли ом шод аст,
Аз он тири амон касро надодаст. *Масеҳӣ*

**тир аз камон (берун) рафтан** (*ё* **ҷастан**) аз даст рафтани фурсати коре.

Гуфтам, ки ғамзаи ту маро кушт, раҳм кун,
Гуфто: Кунун чӣ суд, ки тир аз камон бирафт.
*Заҳири Форьёбӣ*

**тир бар санг омадан** *киноя аз* нарасидан ба мақсад.

Ба тадбири дигар бардошт оҳанг,
Ки омад тираш ин ҷо низ бар санг. *Нозим*

**бо тир дӯхтан** бо тир зада куштан.

Ғайр аз ин чун набуд тадбираш,
Ғофилаш карду дӯхт бо тираш. *Бедил*

**тир меандозаду камон пинҳон мекунад** *зарб.* кори бад мекунаду худашро нишон намедиҳад.

**ТИР** II تیر **1.** *нуҷ.* сайёраи Аторуд, ки дар ҳайати қадим ба шакли котиб тасвир мешуд.

Тир монандаи дабир омад,
Муштарӣ хозину вазир омад. *Саноӣ*

**тири фалак** *киноя аз* Аторуд; **2.** моҳи чорӯми соли шамсӣ, ки ба 22 июнь — 22 июль рост меояд; *муқ.* **тирмоҳ.**

Зи фарвардин чу бигзаштӣ, маҳи урдибиҳишт ояд,
Бимон хурдоду тир он гаҳ ба мурдодат ҳамеояд,
Пас аз шаҳривару меҳру абону озару дай дон,
Ки бар баҳман ҷуз исфандормуз моҳе наяфзояд.*

**ТИР** III تیر фасли сол, ки баъд аз тобистон меояд, тирамоҳ, фасли хазон.

Агар ба тирмаҳ аз ҷома беш ёбад тир,
Ҷаро бараҳна шавад бӯстон, чу омад тир? *Унсурӣ*

Баҳору тамузу зимистону тир
Наёсуд ҳаргиз яли шергир. *Фирдавсӣ*

**ТИР** IV تیر ҳисса, баҳра, насиба, қисмат.

*Туро тир аз тири фирӯзӣ аст,*
Дар ин подшоҳӣ туро рӯзӣ аст. *Фирдавсӣ*

Камонам аз ғами он тирвор қомати ту
В-аз ӯ маро ҳама дарду ғам аст қисмату тир.
*Масъуди Саъд*

**ТИР** V تیر биёбон.

Ҳамон теғзан Кундури шергир,
Ки бигзоштӣ найза бар кӯҳу тир ... *Фирдавсӣ*

**ТИР** VI تیر *шакли дигари* **тира** I.

**ТИРА** I تیره тор, торик, хира, сиёҳ.

Бибуррӣ дил аз меҳри Афросиёб,
Набинӣ шаби тира ӯро ба хоб. *Фирдавсӣ*

Чу як баҳра з-он тира шаб даргузашт,
Шабоҳанг бо чарҳи гардун бигашт. *Фирдавсӣ*

**тира кардан** торик кардан, сиёҳ кардан.

Эй рашки меҳру моҳ, ту гар нек бингарӣ
Дар меҳру моҳ, тира кунӣ меҳру моҳро.
*Масъуди Саъд*

**тира шудан** торик шудан.

Дарунҳо тира шуд, бошад ки аз ғайб
Чароғе баркунад хилватнишине. *Ҳофиз*

◇ **(ин) тира гулхан** *киноя аз* дуньё.

Хуррамдиле, ки равзаи қудсаш нишеман аст,
Фориғ зи ранҷу меҳнати ин тира гулхан аст. *Ҷомӣ*

**(ин) тира гӯй** *киноя аз* кураи замин.

... Кӣ овехтаст андар ин сабз гунбад
Мар-ин тира гӯи дурушти калонро.
*Носири Хисрав*

**рӯзи тира** рӯзи бадбахтӣ, рӯзи сиёҳ.

Бо кист зи рӯзи тира розаш,
Чун мегузарад шаби дарозаш? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТИРА** II طیره **1.** сабукӣ; **2.** хиҷил, шарманда.

Он бути шӯхдида, к-аз рухи ӯст
Тира хуршеду моҳ шармандаст ... *Сӯзанӣ*

Гар фитна набоядат, ки хезад,
Тира манишину турра биншон. *Хоқонӣ*

**ТИРАБАХТ** تیره‌بخت бадбахт, сиёҳбахт, сиёҳрӯз.

Якеро чунин тирабахт офарид,
Якеро сазовори тахт офарид. *Фузулӣ*

Чу бинӣ тирабахтеро сияҳрӯз,
Шабашро ҳамчу қурси маҳ барафрӯз! *Ҳилолӣ*

**ТИРАБЕРУН** تیره‌بیرون он кӣ зоҳираш торик аст, одаме, ки зоҳиран бадқавоқ аст.

Он содадаруни тираберун,
Авранги зарии чархи пурхун ... *Файзӣ*

**ТИРАГУН** تیرگون тиранг, сиёҳранг, хира.

Ҳам андар замон тирагун шуд ҳаво,
Ба зер омад он мурғи фармонраво. *Фирдавсӣ*

**ТИРАГӢ** تیرگی хирагӣ, торикӣ, сиёҳӣ.

Ду чашмаш ба сони ду наргис ба боғ,
Мижа тирагӣ бурда аз парри зоғ. *Фирдавсӣ*

Май то ба даруни шиша биншаст,
Аз тирагии ҷаҳон нашуд соф. *Исмат*

**ТИРАДИЛ** تیره‌دل **1.** бадхоҳ, баддил.

Зи тир осмон шуд чу парри уқоб,
Нигаҳ кард тирадил Афросиёб. *Фирдавсӣ*

**2.** нодон, ҷоҳил, гумроҳ.

Қофиясанҷон чу дари дил зананд,
Дар ба рухи тирадилон гил зананд. *Ҷомӣ*

**ТИРАМОҲ** تیره‌ماه фасли сол, ки баъд аз тобистон меояд, фасли хазон, поиз.

Филвоқеъ сардии шамоли тирамоҳ ва расидани хазон аломати навид... аст. *Аҳмади Дониш*

**ТИРАНАФАС** تیره‌نفس *ниг.* **тираравон.**

Шуд пиразани ҷигардарида
З-он тиранафас нафасбурида. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТИРАНДОЗ** تیرانداز он кӣ тир меандозад.

Дуто шудам чу камон аз ғаму намегӯям
Ҳанӯз тарки камонабрувони тирандоз. *Ҳофиз*

**ТИРАРАВОН** تیره‌روان сиёҳдил, баддил; бадкирдор, бераҳм.

Чу перӯз шуд дузди тираравон,
Чӣ ғам дорад аз гирьяи корвон? *Саъдӣ*

**ТИРАРАНГ** تیره‌رنگ **1.** он чӣ рангаш хираву тира аст.

Сӯи марди доно фиристод зуд,
Чу доно нигаҳ карду оҳан бисуд,
Фиристод аз он оҳани тирараанг
Яке оина карда равшан зи занг. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* аспи тӯруқ.

**ТИРАРОЙ** تیره‌رای баднният, сиёҳдил.

Дило, ҳамеша мазан лофи зулфи дилбандон,
Чу тирарой шудӣ, кай кушоядат коре? *Ҳофиз*

**ТИРАРӮЗ** تیره‌روز бадбахт, сиёҳбахт, сияҳрӯзгор.

Гар ту он талъати фаррух бинамоӣ рӯзе,
Тирарӯзон ҳама бо толеи фархунда шаванд. *Ҳилолӣ*

Дили садпорае ёбу хабар аз тирарӯзон гир,
Намедонад ба ғайр аз шона он аҳволи гесуро. *Мулҳам*

**ТИРАРӮЗӢ** تیره‌روزی бадбахтӣ, сиёҳбахтӣ.

Ҳадиси тирарӯзиҳо ба зулфаш он қадар гуфтам,
Ки дуди шамъ имшаб бар сари парвона кокул шуд. *Сайидо*

**ТИРАФАШ** تیره‌فش тирараанг.

Об, к-аз хок тирафаш гардад,
Ҳам ба тадбири хок хуш гардад. *Низомӣ*

**ТИРАФКАН** تیرافکن он кӣ тир меафканад, тирандоз.

Туро тирафкане бинам ба ҳар кор,
Ба нахчиру ба бозӣ не, ба пайкор. *Фахриддини Гурганӣ*

**ТИРАФОМ** تیره‌فام тирараанг, хирараанг.

Ҳаво тирафому замин тира гашт:
Ду дида дарун андарун хира гашт. *Фирдавсӣ*

**ТИРБ** *а.* ترب ҳамсол; рафиқ.

**ТИРБОЛ**||**ТАРБОЛ** *а.* طربال бурҷи баланд дар болои теппа; бинои баланд, иморати баланд.

**ТИРБОРОН** تیرباران резиши тири бисёр аз ҳар тараф.

Ба Сӯҳроб-бар тирборон гирифт,
Чапу рост ҷанги саворон гирифт. *Фирдавсӣ*

Ҷони ман дар тирборони ду чашмаш мондааст,
Динпарасте, к-ӯ ба ҷанги кофарон гардад асир. *Исмат*

**ТИРВОР** تیروار **1.** монанди тир, мисли тир; **2.** тирпартоб, масофаи парриши як тир, масофае, ки тир парида ба он ҷо расида метавонад.

Аз он беша бартар яке тирвор,
Яке кӯҳ бинӣ сияҳтар зи қор. *Фирдавсӣ*

**ТИРГАР** تیرگر касе, ки тир месозад, тирсоз.

Дилхарошонро ба ҳам омезиши зотӣ бувад,
Тиргар ҳар ҷо, ки бошад, толиби пайконгар аст. *Абӯтолиби Калим*

**ТИРДОН** تیردان тиркаш, қуттӣ барои нигоҳ доштани тир.

Қандили мо чу меҳр пур аз тир шуд, вале
Тире бурун намеравад аз тирдони мо. *Туғро*

**ТИРЕЗ** تیریز||تریز **1.** порчаи матоъ, ки ба ягон ҷои либос дароварда дӯхта мешавад; **2.** бол ва пари мурғон.

Сохта поякҳоро зи лако мӯзакаке,
В-аз ду тирез сутурда қаламу карда сиёҳ. *Манучеҳрӣ*

**ТИРЗАБОН** تیرزبان касе, ки забонаш тез бошад.

Лаб зи сухан бастаем ғунчаваш, аммо чу хор
Неш тари реши манaнд тирзабонон ҳанӯз. *Ҷомӣ*

**ТИРЗАН** تیرزن **1.** он кӣ тир мезанад, тирандоз; **2.** *маҷ.* маҳбубае, ки нигоҳаш шӯху тез мебошад.

... К-эй сангдил, ин чӣ меҳрубонист,
В-эй тирзан, ин чӣ шахкамонист?! *Шоҳин*

**ТИРҚАШ I** تیرکش тирдон, қуттӣ барои нигоҳ доштани тир.

Або тиркашу гурзу баста миён,
Чунин тарку шамшеру бабри баён. *Фирдавсӣ*

**ТИРҚАШ II** تیرکش сӯрохи тирандозӣ дар девори қалъа.

Қасри туро бурҷи Камон тиркаш,
Шишаи он нӯҳ фалаки шишакаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТИРМОҲ**||**ТИРМАҲ** تیرماه||تیرمه моҳи чорӯми соли шамсӣ, ки ба 22 июнь — 22 июль рост меояд; моҳи якӯми тобистон; *муқ.* **тир** II 2.

Биҳиштвор машоми ҳаёт тоза кунад
Баҳору тирмаҳ обу ҳавои ин манзил. *Исмат*

**ТИРОВАР** تیرآور **1.** касе, ки барои тирандозон тир меоварад, тиркашон; **2.** *маҷ.* айёр, маккор, фиребгар.

Бокам аз туркони тирандоз нест,
Таънаи тироваронам мекушад. *Ҳофиз*

**ТИРОЗ** *а.* تراز||طراز *ниг.* **тароз.**

**ТИРОЗИДАН** ترازیدن||طرازیدن *ниг.* **тарозидан.**

**ТИРПАР** تیرپر мисли тир тезраванда.

Ба таҳқиқ з-эшон чу ёбӣ хабар,
Фиристон ба мо қосиди тирпар. *Сайидо*

**ТИРПАРТОБ** تیرپرتاب масофаи парриши тир.

Дигар ганҷи пурдурри хушоб буд,
Ки болои як тирпартоб буд. *Фирдавсӣ*

**ТИРЬЁН** تریان *ниг.* **тарьён.**

**ТИРЬЁҚ** تریاق *ниг.* **тарьёқ.**

**ТИРҲОЛ** *а.* ترحال реҳлат кардан, кӯчидан, сафар кардан; кӯч, сафар; *маҷ.* мурдан, вафот кардан.

**ТИФЛ** *а.* طفل кӯдак, бачаи хурд.

Ба вайронае бор бинҳоду мурд,
Ғами тифл меҳӯрду ҷон месипурд. *Низомӣ*

Тифли оқил зи пири ҷоҳил беҳ. *Зарбулмасал*

**тифли разеъ** бачаи ширхор.

Пас расулаш гуфт, к-эй тифли разеъ,
Чист номат бозгӯю шав мутеъ. *Румӣ*

**тифлро аз шир вогирифтан** бачаро аз пистон ҷудо кардан.

Расид навбати бедорбахтиям, вақт аст,
Ки тифли хоб зи шири фасона вогирам. *Зуҳурӣ*

◇ **тифли ашк** донаи ашк, қатраи оби дида.

Магар зи гирья ба рӯям шукуфта лолаву гул,
Ки тифли ашк дар ин саҳн бесабаб даравид.
*Ибни Ямин*

**тифлони оташ** *киноя аз* шарораҳо.

Давиданд қавме далерони Рум,
Чу тифлони оташ ба тороҷи мум. *Хисрави Деҳлавӣ*

**тифли разон** *киноя аз* шароби ангур.

Мино зи маи ноб тиҳӣ монду лаб аз ҳарф,
Хомӯшии мо марсияи тифли разон аст.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

**тифли шаб** *киноя аз* моҳ; **тифли шашрӯза** а) *киноя аз* олам; олам ва он чӣ, ки дар вай ҳаст (мувофиқи ақидаи динӣ, гӯё олам дар шаш рӯз офарида шудааст).

Мо ҳарифони куҳансоли ҷаҳони азалем,
Тифли шашрӯзаи олам надиҳад бозии мо. *Соиб*

б) *инсон, одам, ки умраш хеле кӯтоҳ аст;* **(ин) тифли якшаба** *киноя аз* чизе, ки дар як шаб ба вуҷуд меояд.

Тайи макон бибину замон дар сулуки шеър,
Қ-ин тифли якшаба раҳи яксола меравад. *Ҳофиз*

**тифли ҳабаш** холи рӯи ёр.

Назар сӯи холи сиёҳат накардам,
Ки тифли ҳабаш дар гулистон надидам.
*Бадри Чочӣ*

**тифли ҳинду** *киноя аз* мардумаки чашм, гавҳараки чашм; **тифл бар дари масҷид афкандан** тифли навзодро ба кӯча партофтан.

Марди худо намешавад, гарчи зан аз канори худ
Бар дари масҷид афканад тифли ҳаромзодаро.
*Туғро*

**ТИФЛАЙН** *а.* طفلین **1.** *шакли дугонаи* **тифл; 2.** *киноя аз* ду мардумаки чашм.

Маро аз гирьяи шабҳо нашуд ҷуз дарди сар ҳосил,
Ба хуни дил абас парвардам ин тифлайни бадхӯро.
*Мулҳам*

**ТИФЛМАШРАБ** طفل‌مشرب касе, ки табиати бачагона ва содалавҳона дорад.

Аз тифлмашрабист, ки дар коми ноқисон
Ин меваҳои хоми таманно шавад лазиз. *Соиб*

**ТИФЛӢ I** طفلی мансуб ба тифл.

**ТИФЛӢ II** طفلی бачагӣ, кӯдакӣ.

Аз дасти он дигар тозиёна хӯрда будам дар тифлӣ.
*Саъдӣ*

**ТИФОҚ** *а.* تفاق ягонагӣ.

Ба ахборнавис бигуморад, то аз сароири замоири халқ тифоқу нифоқ ба султон изҳор мекунад.
*Аҳмади Дониш*

**ТИШНА** تشنه *ниг.* **ташна.**

**ТИШНАГӢ** تشنگی *ниг.* **ташнагӣ.**

**ТИШРИН||ТАШРИН** تشرین номи ду моҳ дар солшумории румӣ.

Ман чун ба моҳи тишрин як ришта заъфарон,
Ӯ чун ба моҳи найсон як даста ёсуман. *Ломеӣ*

**тишрини аввал** (*ё* **уло**) мутобиқи моҳи октябрь; **тишрини сонӣ** (*ё* **ухро**) мутобиқи моҳи ноябрь.

**ТИЮЛ** *т.-м.* تیول *ниг.* **туюл.**

**ТИҲ||ТЕҲ** *а.* تیه биёбон, бодия, биёбони беобу алаф.

Тиҳе ба ғоят пурхатар, холӣ зи роҳу роҳбар,
Не дар вай аз ҷинне асар, не дар вай аз инсе нишон.
*Ҷомӣ*

**тиҳи банӣ-Исроил** биёбоне, ки, аз рӯи афсонаи динӣ, яҳудиён баъд аз ронда шудан аз Миср чил сол дар он ҷо овора шуда буданд.

**ТИҲИГОҲ** تهیگاه *қисми бадан байни шикам ва паҳлу;* қадкашак; *маҷ.* дарун.

**ТИҲИДАВ** تهی‌دو танбал, фориғбол, бекоргард, сакалту.

Давам ба роҳи ғамат, к-аз ғубори ғайр тиҳист,
Ба ҷустуҷӯи ту чун ман касе тиҳидав нест. *Ҷомӣ*

**ТИҲИДАСТ** تهی‌دست **1.** дастхолӣ.

Дареғ омадам, з-он ҳама бӯстон
Тиҳидаст рафтан бари дӯстон. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* камбағал, қашшоқ, нодор.

Меҳӯрад хуни ҷигар дар базми мо меҳмони мо,
Шишаву соғар тиҳидастанд дар даврони мо. *Сайидо*

**ТИҲИДАСТӢ** تهی‌دستی камбағалӣ, қашшоқӣ.

Аз тиҳидастӣ чу сарви боғ поям дар гил аст,
Рахт мебандам, агар зоди сафар бошад маро.
*Сайидо*

**ТИҲИК** تهک *ниг.* **таҳак.**

**ТИҲИКИСА** تهی‌کیسه касе, ки кисааш холӣ бошад; бепул, камбағал.

Тавонгар зи дуздон бувад тарснок,
Тиҳикисаро аз гиреҳбур чӣ бок?! *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТИҲИМАҒЗ** تهی‌مغز аҳмақ, бехирад, нодон.

Он тиҳимағзро чӣ илму хабар,
Ки бар ӯ ҳезум аст ё дафтар?! *Саъдӣ*

**ТИҲИМОЯ** تهی‌مایه **1.** камбағал, қашшоқ, нодор; **2.** *маҷ.* беасос.

Рӯзгор омаду гуфташ, ки ту маҳрӯш, ки ман
Парда з-ин рози тиҳимоя бихоҳам бардошт. *Урфӣ*

**ТИҲИОҒӮШ** تهی‌آغوش бағалхолӣ, он кӣ дар оғӯш чизе надорад.

**ТИҲИОҒӮШӢ** تهی‌آغوشی дар·бағал чизе надоштан.

Бе ту имшаб баски аҳволи харобе доштам,
Аз тиҳиоғӯшии худ печу тобе доштам. *Сайидо*

**ТИҲИПОЙ** تهی‌پای пойбараҳна, пойлуч.

Тиҳипой рафтан беҳ аз кафши танг,
Балои сафар беҳ, ки дар хона ҷанг. *Саъдӣ*

**ТИҲИРАВ** تهی‌رو касе, ки бечиз ва дастхолӣ сафар мекунад.

На бар марди тиҳирав ҳаст боҷе,
На аз вайрона кас хоҳад хироҷе. *Низомӣ*

**ТИҲИЧАШМ** تهی‌چشم тангчашм, чашмгурусна, хасис.

Бо тиҳичашмон чӣ созад неъмати рӯи замин,
Серӣ аз хирман набошад дидаи ғирболро. *Саъдӣ*

**ТИҲОЛ** *а.* طحال испурч, сипурз, супурз.

**ТИҲУ||ТЕҲУ** تیهو бедона, вартишк.

Ман бачаи фарфураму ӯ бози сапед аст,
Бо боз куҷо тоб барад бачаи тиҳу.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ТИҲӢ||ТАҲӢ** تهی **1.** холӣ; урьён, луч, бараҳна.

Ҳазор фарсанг замин пиёда ба пои таҳӣ бирафтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** соф, пок, барӣ.

Зи даъвӣ пурӣ, з-он тиҳӣ меравӣ,
Тиҳӣ ой, то пурмаонӣ равӣ. *Саъдӣ*

◇ **нони тиҳӣ** нони бехӯриш, нони хушк.

Рӯдаи танг ба як нони тиҳӣ сер шавад,
Неъмати рӯи замин пур накунад дидаи танг. *Саъдӣ*
**паҳлу тиҳӣ кардан** (*ё* **сохтан**) дурӣ кардан, дурӣ ҷустан, худро канор гирифтан.

Зи фарши махмали аҳли карам паҳлу тиҳӣ созам,
Гурезам аз давои ин ҳакимон, дардро монам.
*Сайидо*

**қолаб тиҳӣ кардан** мурдан.

Ҳамгинон он қадар хандиданд, ки қариб буд қолаб тиҳӣ кунанд. *Садри Зиё*

**ТИҶОН** *а.* تیجان ҷ. тоҷ.

**ТИҶОРАТ** *а.* تجارت савдогарӣ, харидуфурӯш, бозоргонӣ.

Се чиз бе се чиз пойдор намонад: мол бе тиҷорат ва илм бе баҳс ва мулк бе сиёсат. *Саъдӣ*

Дилам зи ҳалқаи зулфаш ба ҷон харид ошӯб,
Чӣ суд дид, надонам, ки ин тиҷорат кард. *Ҳофиз*

**ТО** I تا *пешоянд* ҳадди масофа ва вақтро ифода мекунад.

То ту дар илм бо амал нарасӣ,
Олимӣ, фозилӣ, вале на касӣ. *Саноӣ*

Салоҳи кор куҷову мани хароб куҷо?
Бубин тафовути раҳ, к-аз куҷост то ба куҷо?
*Ҳофиз*

**ТО** II تا *пайвандак* **1.** ҳар қадре ки ..., ҳар андозае ки ..., то дараҷае ки ..., то ҳадде ки ...

То тавонӣ, саъй кун аз баҳри ош,
Қоса гар чинӣ набошад, гӯ мабош. *Масъуди Саъд*

**2.** аз вақте ки ..., аз ҳангоме ки ...

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас набуд аз роҳи дониш бениёз. *Рӯдакӣ*

**3.** ҳамин ки, ба муҷарради ин ки, ба маҳзи ин ки...

Бирафтанд, то чашм бар ҳам заданд. *Саъдӣ*

**4.** ки ..., то ки ..., то ин ки ..., барои ин ки ...; ба мақсаде ки ...

Чунин аст расми сарои сипанҷ,
Бад-он кӯш, то дур монӣ зи ранҷ. *Фирдавсӣ*

Воҷиб дидам ба овардани он, то хонандагонро нишот афзояд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ТО** III تا *калимаи таъкид ва нидо* **1.** ҳаргиз, асло.

Гар хирадманд аз авбош ҷафое бинад,
То дили хеш наёзораду дарҳам нашавад,
Санги бадгавҳар агар косаи заррин шиканад,
Қимати санг наяфзояду зар кам нашавад. *Саъдӣ*

**2.** боэҳтиёт бош!, ҳазар кун!, зинҳор!

То дил надиҳӣ ба хубрӯён,
К-аз ғусса талаф шавию ранҷа. *Саъдӣ*

**3.** охир, ниҳоят (дар хитоб ва савол).

Димнаро гуфто, ки то ин бонг чист?
Бо ниҳебу бонг ин овои кист? *Рӯдакӣ*

Ҳама номдорони эронсипоҳ
Ниҳоданд чашм аз шигифтӣ ба роҳ,
Ки то кист ин мард аз Эронзамин,
Ки ёрад гузаштан бар ин дашти кин? *Фирдавсӣ*

То аз чӣ гилӣ, ки аз ту холӣ
Дар оламӣ обу гил гуле нест. *Анварӣ*

**4.** ҳатто.

Ҳама чиз ба сим хариданд, то коҳу ҳезум.
*«Таърихи Систон»*

**-то||-та** تا||ته *суффикси нумератив* адад, дона.

Шаҳ аз мастӣ шитоб овард бар шер,
Ба якто peраҳан бе диръу шамшер. *Низомӣ*

В-аз сари сӯфии солус дутоӣ баргашт,
К-андар ин раҳ адаб он аст, ки якто оянд. *Саъдӣ*

**ТОАТ** *а.* طاعت **1.** фармонбардорӣ, итоат, тобеият.

Мулук аз баҳри поси раиятанд, на раият аз баҳри тоати мулук. *Саъдӣ*

**2.** ибодат, парастиш.

Чандон ки бозҷуст дар аъмоли худ Камол,
Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ТОАТВАРӢ** طاعتوری ибодатгарӣ.

Бувад ковиши ганҷ тоатварӣ,
На кишваркушоию ғоратгарӣ. *Ҷомӣ*

**ТОАТГОҲ||ТОАТГАҲ** طاعت‌گاه||طاعتگه ибодатгоҳ.

Яке дайри сангин барафроштанд,
Ба ҷумҳур тоатгаҳаш сохтанд. *Низомӣ*

**ТОАТФУРӮШ** طاعتفروش он кӣ ба ибодат кардан худнамоӣ мекунад; риёкор.

Оҳи навмедӣ барорад зоҳиди тоатфурӯш,
Нолаи фарзандро дигар падар н-орад ба гӯш.
*Исмат*

**-тоб** تاب *суффикси исмсоз* маъниҳои зеринро ифода мекунад: 1) ранг.

Зарри сурх аст ӯ, сияхтоб омада,
Аз барои рашки ин аҳмаққада. *Румӣ*

2) сӯзанда, сӯзонанда, мас. **ҷигартоб** ҷигарсӯз; 3) гардонанда, мас. **инонтоб** касе, ки ҷилави аспро мегардонад; *маҷ*. сарпечикунанда аз фармон, саркаш.

Равон кард рахши инонтобро,
Барангехт чун оташ он обро. *Низомӣ*

4) рӯшноидиҳанда, фурӯзон; **кирми шабтоб** кирме, ки дар торикии шаб рӯшноӣ медиҳад.

Шаб зимистон буду каппӣ сард ёфт,
Кирмаки шабтоб ногоҳе битофт. *Рӯдакӣ*

**тоб** تاب *асоси замони ҳозираи* **тофтан** I, II, III, **тобидан** I, II, III.

**ТОБ** I تاب **1.** печ, печу тоб (оид ба зулф, ресмон); **тоб додан** тофтан, печондан, печ додан.

Қашад дилам чу кабӯтар фиғон зи сахтии дил,
Чу боз турраи мушкин зи ноз тоб диҳӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Зулфро ҳалқа макун, то накунӣ дар бандам,
Турраро тоб мадеҳ, то надиҳӣ бар бодам. *Ҳофиз*

**тоб хӯрдан** а) печ хӯрдан, ҳалқа задан.

Сайидо, печиши он зулф ба он рух зи чӣ рӯст?
Мӯй бар шӯълаи оташ чу фитад, тоб хӯрад.
*Сайидо*

б) ба худ печидан аз дарде; *маҷ*. азоб кашидан.

З-он пеш, ки аз замона тобе бихӯрем,
Бо якдигар имрӯз шаробе бихӯрем,
К-ин чархи фалак ба гоҳи рафтан моро
Чандон надиҳад амон, ки обе бихӯрем. *Хайём*

**2.** чин, оҷинг.

Ду рух зарду дида пур аз об кард,
Ҳамон чеҳри хандон пур аз тоб кард. *Фирдавсӣ*

**абрӯ пур аз тоб кардан** қавоқ андохтан.

Бигуфт ину андешаи хоб кард,
Зан аз кина абрӯ пур аз тоб кард. *Савдо*

**3.** *маҷ*. сарпечӣ, саркашӣ, нофармонӣ, муқобилат.

В-агар бинам андар сараш печу тоб,
Ҳаюне фиристам ҳам андар шитоб. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ*. халал, монеъ, вайронӣ дар коре.

Бирафтанд ҳар кас, ки бад карда буд,
Бад-он кор тоб андаровaрда буд. *Фирдавсӣ*

**ТОБ** II تاب **1.** рӯшноӣ, партав, нур, фурӯғ.

Печу тобаш нуру тоб аз ман бибурд,
То бимондам тофта бе нуру тоб. *Носири Хисрав*

**тоб гирифтан** равшан шудан аз нури чизе, нур гирифтан.

Бошад чу табъи меҳри ман андар ҳавои ту,
Чун тоб гирад аз ҳаракоти хур оина. *Хоқонӣ*

**2.** ҳарорат, гармӣ.

Гуфтам: Ниҳӣ бар ин дилам он тобдор зулф,
Гуфто, ки мушки ноб надорад қарори тоб. *Унсурӣ*

Дили он сангдилро нарм гардон,
Ба тоби меҳр лахте гарм гардон.
*Фахриддини Гургонӣ*

**3.** *маҷ*. ғазаб, хашм, оташинӣ.

Чун наздики хоҷа расидам, ёфтам вайро сахт дар тобу хашм. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**дар тоб шудан** дар ғазаб шудан, хашмгин шудан.

Биранҷиду дар тоб шуд. *Авфӣ*

Дар тоб шудӣ, ки гуфтам: Аз ту
Ҷуз дард маро чӣ ёдгор аст. *Анварӣ*

**4.** *маҷ*. изтироб, алам, ғам.

Зи дил баркашад май тафу дарду тоб,
Чунон чун бухори замин офтоб. *Асадӣ*

**тоби назар** азоби нигоҳ, озори чашм, озоре, ки гӯё аз теғи нигоҳ мерасад.

Хонаи дидаам аз оташи дил сӯхта беҳ,
Ки хаёлат шавад озурда зи тоби назарам. *Исмат*

**дар тоб гузоштан** азоб додан, озор расондан.

Маро з-ин бештар дар тоб магзор,
Зи шавқат бе хӯру бе хоб магзор. *Ҷомӣ*

**5.** *маҷ*. шиддат, ҳиддат; зӯрӣ.

Тоби сармо, ки бурд аз оташ тоб,
Обро теғу теғро кард об. *Низомӣ*

**ТОБ** III تاب тоқат; бардошт, таҳаммул; тавоноӣ.

Ба нерӯи ӯ чун набуд тобашон,
Зӣ теғаш бимонданд дар биму ҷон. *Фирдавсӣ*

Ба ҳаққи дину оинат, ба ҷони Сайидо рахме,
Намонда тоқату тобе, надорад сабру ороме.
*Сайидо*

**тоб доштан** тоқат доштан; **тоб овардан** тоқат овардан.

**ТОБА||ТОВА** تابه||تاوه зарфи паҳни фулузӣ барои бирьён кардани гӯшт, моҳӣ ва ғ.

Ман фаромӯш накардастаму нахоҳам кард
Он табуки ҷаву он товаи ушнони туро. *Мунҷик*

Чун моҳӣ бар тоба бирьён шудӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **тобаи зар** *кинoя аз* офтоб.

Тобаи зар надидаӣ, бар сари Моҳӣ омада,
Чашмаи хур ба Ҳут бин, вақти сафои зиндагӣ.
*Хоқонӣ*

**ТОБДОР** I تابدار печдор, чиндор, печида.

Фиғони ман ҳама з-он зулфи тобдори сиёҳ,
Ки гоҳ пардаи лоласту гоҳ меъҷари моҳ.
*Рӯдакӣ*

**ТОБДОР** II تابدار дурахшон, тобанда, тобишнок.

Хуршеди тобдор ба тадвири осмон
Аз манзари Ҳамал назар афканд бар ҷаҳон.
*Сӯзанӣ*

**ТОБЕИЯТ** *а.* تابعیت итоат, фармонбардорӣ.

**ТОБЕЪ** I *а.* تابع мутеъ, фармонбардор, пайрав; *маҷ*. хизматгор.

Мо ҷумла тобеъ ва фармонбардорем.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Туро ба бисмили ман агар ризост, бисмиллоҳ,
Биё, биё, ки қазо тобеи ризои тӯ бод! *Ҳилолӣ*

**ТОБЕЪ** II *а.* طابع табъкунанда, чопкунанда, нашркунанда.

**ТОБИДАН** I تابیدن **1.** тофтан, тоб додан, печидан, печондан.

Ба бодафраҳ он гаҳ шитобидаме,
Ки тафсида оҳан битобидаме. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ*. гардондан; рӯ гардондан, баргаштан, итоат накардан.

Офтоб омад далели офтоб,
Гар далелат бояд, аз вай рӯ матоб. *Румӣ*

**ТОБИДАН** II تابیدن **1.** дурахшидан, рӯшноӣ додан.

Пур аз дард Эрон, пур аз доғ шоҳ,
Ки бар сӯи Эрон натобид моҳ. *Фирдавсӣ*

Дарвеш чу шамъи хона ёбад,
Гӯ, маҳ ба фалак дигар натобад. *Шоҳин*

**2.** сахт тафсидан; тафсондан, сӯзондан.

Чу мум маҳрами гӯши хазинадори туам,
Наям фусурда, маро з-оташи азоб матоб! *Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* озурда шудан, ғамгин шудан; парешон шудан.

Нишонҳои модар биёбам ҳаме,
Ба дил низ лахте битобам ҳаме. *Фирдавсӣ*

**ТОБИДАН** III تابیدن тоб овардан, тоқат овардан, бардошт кардан.

Гиромӣ гаве буд бо зӯри шер,
Натобид бо ӯ савори далер. *Фирдавсӣ*

**ТОБИСТОН** تابستان яке аз чор фасли сол, ки баъд аз баҳор меояд ва он гоҳ рӯзҳо аз ҳама дарозтар ва ҳаво гармтар аст.

Ҳар гоҳ ки Офтоб ба аввали Саратон расад, то ба аввали Мизон тобистон бошад.
*«Захираи Хоразмшоҳӣ»*

**ТОБИШ** تابش **1.** фурӯғ, рӯшноии офтоб, шамъ ва ғ.

Ҳамон тобиши моҳ натвон нуҳуфт;
На рӯбаҳ тавон кард бо шер ҷуфт. *Фирдавсӣ*

**2.** гармӣ, ҳарорат.

Биноҳои ободгардад хароб
Зи борону аз тобиши офтоб. *Фирдавсӣ*

**ТОБНОҚ** تابناک **1.** тобон, рахшон, дурахшон.

Ба парда дарун шуд хури тобнок
Зи ҷӯши саворону аз гарди хок. *Фирдавсӣ*

**2.** тафсон, тафсанда, сӯзон.

Зи гарданда хуршед то тира хок
Ҳамон боду об, оташи тобнок. *Фирдавсӣ*

**ТОБОН** تابان равшан, дурахшон, фурӯзон.

Нишин дар далв чун хуршеди тобон,
Зи мағриб сӯи машриқ шав шитобон. *Ҷомӣ*

**моҳи тобон** а) моҳи дурахшон, нуронӣ; б) *маҷ.* зани зебо, соҳибҷамол.

Бифармуд ахтаронро моҳи тобон,
К-аз он манзил шаванд он шаб шитобон. *Низомӣ*

**ТОБУТ** تابوت сандуқи чӯбин, ки мурдаро дар он гузошта мебаранд.

Ҳавас дорам, ки ояд бар сари тобути ман, то ман
Васи(й)ятро баҳона созаму гӯям сухан бо ӯ. *Ҳилолӣ*

◇ **тобуташро ҳам ба дӯши ӯ намегузоранд** *зарб.* духтарро хешонаш ба он хостгор асло нахоҳанд дод.

**ТОБХОНА** تابخانه гармихона; гулхона; хонаи зимистонӣ.

Ҳар ду дар тобхонае рафтем,
Ки набуд ошно ҳавои равоқ. *Анварӣ*

Дар чунин фасл тобхонаи шоҳ
Дошта табъи чор фасл нигоҳ. *Низомӣ*

**ТОВ** تاو *шакли дигари* **тоб** I.

**ТОВА** تاوه *ниг.* **тоба.**

**ТОВАЛ** تاول гӯсола; курра.

Чунон бибинӣ, товал накарда кор ҳагирз,
Ба чӯб ром шавад, юғро ниҳад гардан. *Урмуздӣ*

**ТОВИДАН** تاویدن тоб овардан, сабру тоқат кардан.

Ӯ маро пеши шер биписандад,
Ман натовам бар ӯ нишаста магас. *Рӯдакӣ*

**ТОВОН** تاوان ҷарима, он чи ки дар бадали зараре дода мешавад.

Товон агар ту лаъл диҳӣ, дар ҳисоб нест,
Ту дил шикастаӣ, на ки гавҳар шикастаӣ.*

**ТОВОТОВ** تاواتاو кудрат, кувват, тавоноӣ.

Ҳар кӣ ӯро ҳаст маънӣ камтарак,
Беш бинам лофи товотови ӯ. *Камоли Исмоил*

**ТОВУС** *ҳ.* طاوس **1.** мурғи калоне, ки парҳои рангоранги зебо, вале пои безеб дошта, думи наринаи он мисли соябон кушода ва баланд мешавад.

Товусро ба нақшу нигоре, ки ҳаст, халқ
Таҳсин кунанду ӯ хиҷил аз пои зишти хеш.
*Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* одами зебо, хушрӯ; ◇ **товуси маст** *киноя аз* маҳбуба.

Он ғулом ... ба ҳаваси дидори рухсори он товуси маст даст аз ҳаёти худ шуста. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**товуси оташинпар** *киноя аз* офтоб.

Дар обгун қафас бин, товуси оташинпар,
К-аз пар кушодани ӯ офоқ баст зевар. *Хоқонӣ*

**ҳар киро товус бояд, ҷаври Ҳиндустон кашад** *зарб.* барои ба даст овардани муваффақият бояд меҳнат кард.

**ТОВУСӢ** طاوسی аз пари товус сохташуда.

[Малик] обидро дид ... бар болиши дебо такья зада ва ғуломи парипайкар ба мирваҳаи товусӣ бар болои сар истода. *Саъдӣ*

**ТОЖ** تاژ хайма, чодир, хиргоҳ.

Хисрави ғозӣ оҳанги Бухоро дорад,
Зада аз Ғазнин то Ҷайҳун тожу хиргоҳ. *Баҳромӣ*

**ТОЖИК** تاژیک *ниг.* **тоҷик** 2.

Сониле гуфт бо касе ба аҷаб:
Бо фалонат чӣ нисбат асту насаб?
**Гуфт:** Ӯ турк ҳасту ман тожик,
Лек дорем хешии наздик. *Ҷомӣ*

**тоз** تاز *асоси замони ҳозираи* **тохтан, тозидан.**

**ТОЗ** تاز *шакли кӯтоҳшудаи* **тоза.**

Оташи дил в-оби дида нуқлсоз,
Бӯстон аз абру хуршед аст тоз. *Румӣ*

**ТОЗА** تازه **1.** нав, ҷадид; ҷавон; *муқобили* **кӯҳна** 1.

[Амир Маъсум] русуми тоза дар назми аморат ва ийлат ниҳод. *Аҳмади Дониш*

**2.** зебо.

Рухат тозаст, баҳри мурдани худ тозатар хоҳам,
Дилат хорост, баҳри куштани ман хоратар бодо!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**тоза шудан** (*ё* **гардидан**) нав шудан; зебо шудан.

Боғи ҳуснат тоза шуд аз дидаи гирьёни ман,
Чашми ман оби дигар дод он гули рухсорро.
*Ҳилолӣ*

Бигардад аз ӯ тоза боғи сухан,
Шавад низ равшан чароғи сухан. *Садри Зиё*

**3.** пок, покиза; *муқобили* **чиркин**

Нашавад оби ӯ ҳиҷоби гуҳар,
Балки гардад зи об тозаву тар. *Ҷомӣ*

**ТОЗАБАР** تازه‌بر он чӣ меваи нав медиҳад.

Он доғ, ки дошт, тозатар шуд,
В-он боғ, ки кошт, тозабар шуд! *Ҷомӣ*

**ТОЗАГӢ** تازگی **1.** навӣ; **2.** ҷамол, ҳусн, зебоӣ.

Чу сарви бӯстонаш тозагӣ ёфт,
Дар он гулшан баландовозагӣ ёфт. *Мулҳам*

◇ **ба тозагӣ** а) ба қарибӣ, андаке пеш.

Ва акнун, ба тозагӣ омадаанд ва деҳи Самдунро ғорат карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

б) дубора, аз сари нав.

Агар мехоҳӣ, ба тозагӣ ҳар дуро имтиҳон кунем.
*Авфӣ*

**ТОЗАДИЛ** تازه‌دل ҷавондил.

**ТОЗАДОР** تازه‌دار он кӣ чизеро тозаву форам нигаҳ медорад.

Замин зи сабзаи сероб дода равнақи гул,
Фалак зи дидаи пуроб тозадори чаман. *Ҳоҷӣ*

**ТОЗАКОРӢ** تازه‌کاری навигарӣ, навоварӣ; форамсозӣ.

Дар гулистони умедам як гули сероб нест,
Тозакориҳои айёми баҳоронро чӣ шуд? *Махфӣ*

**ТОЗАНДА** تازنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **тохтан; 2.** тездав, зудрав (махсусан ҳайвон).

Эй ки бар маркаби тозанда саворӣ, хуш дор,
Ки хари хоркаши хастадил андар ваҳал аст.
*Саъдӣ*

**ТОЗАРӮ** تازه‌رو хандон, шодмон, масрур, кушодарӯй; боторовват; зебо; хушрӯй.

Ба ҳар куҷо, ки равӣ, тозарӯю хандон рав,
Фурӯ набандад кори кушодапешонӣ. *Саъдӣ*

Меравӣ аз сӯҳбати ман ҳамчу наргис саргарон,
Менишинӣ тозарӯ пеши рақибон гул барин. *Шоҳин*

**ТОЗАУМ(М)ЕД** تازه‌امید умеди нав дошта; умедвор.

Зулайхо з-он назар шуд тозауммед,
Ки тобад бар вай он тобанда хуршед. *Ҷомӣ*

**ТОЗИДАН** تازیدن **1.** тохтан, давидан, бо шитоб рафтан.

Чу бишнид, беруп аз он ҷо бирафт,
Суви ҷораи хеш тозид тафт. *Фирдавсӣ*

**2.** давондан, тозондан.

Ба шодӣ бораро пешам битозед,
Ба хушшӣ мар-маро лахте навозед.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ТОЗИЁН** تازیان давон-давон, тозон, тохта-тохта.

Шавад тозиён то ба марзи Хутан,
Намонад, ки туркон шаванд анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ТОЗИЁНА** تازیانه қамчин.

Маро, ки гулшани ҷон хоки остонаи туст,
Гуле, ки мешукуфад, захми тозиёнаи туст.
*Мушфиқӣ*

Тозиёна набуд, ки амир асп биронад.
*Аҳмади Дониш*

**тозиёна раҳо кардан** қамчин кушодан; қамчин задан.

Ду ғулом дидам, ба сари ман истода, яке аз эшон тозиёна раҳо кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

**тозиёна хӯрдан** ба зарбаи қамчин дучор шудан.

Аз дасти он дигар тозиёна хӯрда будам дар тифлӣ. *Саъдӣ*

**ТОЗИК** تازیک *ниг.* **тоҷик** 2.

**ТОЗИНИЖОД** تازی‌نژاد арабинижод, арабизот.

**ТОЗОНА** تازانه тозиёна, қамчин.

Ман ин диръу тозона бардоштам,
Ба Тӯрон дигар хор бигзоштам. *Фирдавсӣ*

**ТОЗОН(И)ДАН** تازاندن‖تازانیدن давондан (махсусан аспро).

**ТОЗУБОЗ** تازوباز тохтутоз; юриш, хуҷум, ҳамла.

Филвоқеъ дар он наздикӣ тозубози ӯзбакия аз ҳад мегузарад. *Аҳмади Дониш*

**ТОЗӢ** تازی **1.** араб.

Мар-он хонаро доштандӣ чунон,
Ки мар-Маккаро тозиён ин замон. *Дақиқӣ*

**2.** мансуб ба араб.

Аспи тозӣ агар заиф бувад,
Ҳамчунон аз тавилаи хар беҳ. *Саъдӣ*

**тозӣ асп** (*ё* **фарас**) аспи арабӣ; аспи хушзот ва хушсифат.

Бигирьяд бар ӯ зору гардад нажанд,
Барангезад он тозӣ аспи саманд. *Дақиқӣ*

Чу тозӣ фарас бадлагомӣ кунад,
Хари мисриёнро ғуломӣ кунад. *Низомӣ*

**3.** забони арабӣ.

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро Даҷла хон. *Фирдавсӣ*

**4.** аспи арабӣ.

Барқкирдор бар Буроқ нишаст,
Тозияш зеру тозиёна ба даст. *Низомӣ*

**5.** навъе саги шикорӣ.

**ТОИБ** *а.* تائب‖تایب тавбакунанда, пушаймон аз гуноҳ.

Бо он ки аз вай ғоибам, в-аз май чу Ҳофиз тоибам,
Дар маҷлиси рӯҳониён гаҳ-гоҳ ҷоме мезанам.
*Ҳофиз*

**ТОИН** *а.* طاعن **1.** найзазананда; **2.** *маҷ.* таъназананда, сарзанишкунанда.

Ва забони тоинон дар ҳаққи ӯ ҳамчунон дароз.
*Саъдӣ*

**ТОИР** *а.* طائر‖طایر тайркунанда; парранда, мурғ.

Бирав, эй тоири маймуни ҳумоюнталъат,
Пеши онҳо сухан аз зоғу заған бозрасон! *Ҳофиз*

Санги бедоди ту боли тоири умрам шикаст,
Чун тавонад нома бурду роҳи ҳиҷрон кард тай?
*Мушфиқӣ*

◇ **Насри Тоир** *нуҷ.* Аттоир, номи яке аз ситораҳо.

**ТОИФ** *а.* طائف **1.** тавофкунанда, гирди чизе даврзананда; **2.** *д.* касе, ки бо нияти зиёрат гирди хонаи Каъба мегардад; **3.** шабгард, асас.

**ТОИФА** *а.* طائفه‌|طایفه *қабила, қавм, гурӯҳ, тӯдае аз* мардум.

Ҳар тоифае ба ман гумоне доранд,
Ман з-они худам, ҳар он чи ҳастам, ҳастам. *Хайём*

Бо тоифаи донишмандон дар ҷомеи Димишқ баҳсе мекардам. *Саъдӣ*

**ТОИФӢ** طائفی: **ангури тоифӣ** навъе аз ангур, ки рангаш сурхтобу донаҳояш калон мебошад.

Қадри ангури тоифӣ бари ӯ
Ҳаст миқдори лаъли якдона. *Мушфиқӣ*

**ТОК** تاک дарахти ангур, раз.

Токҳо карда дар ӯ бар поя
Ҳамчу олигуҳарон пурмоя. *Ҷомӣ*

◇ **ток фурӯхтану чархушт харидан** чизи асосиро дода чизеро, ки бе он чизи асосӣ ба кор намеравад, гирифтан.

**ТОЛ** تال: **толу мол** парешон, пароканда, аз ҳам пошида, торумор.

Таҳамтан ба Зобулситон асту Зол
Шавад, шаҳри Эрон кунам толу мол. *Фирдавсӣ*

**ТОЛВОСА** تالواسه *ниг.* **талвоса.**

**ТОЛЕЪ** *а.* طالع **1.** тулӯъкунанда, бароянда (оид ба офтобу моҳ).

... Кӣ ман ба ҳусни ту моҳе надидаам толеъ,
Ки ман ба қадди ту сарве надидаам моил. *Саъдӣ*

Магар субҳи содиқ аз тутуқи уфуқи машриқ толеъ гаштааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**толеъ шудан** баромадан (оид ба офтобу моҳ); **2.** *нуҷ.* бурҷе, ки дар вақти таваллуди касе дар шарқи осмон намоён бошад ва гӯё хушбахтию бадбахтии одам ба саъд ё наҳс будани он бурҷ вобастааст.

Кавкаби бахти маро ҳеҷ мунаҷҷим нашнохт,
Ё раб, аз модари гетӣ ба чӣ толеъ зодам? *Ҳофиз*

**толеи Савр** касе, ки дар вақти намоён шудани бурҷи Савр зоида шуда бошад; *маҷ.* хушбахт; **3.** *маҷ.* бахт, иқбол, тақдир.

Толеъ агар мадад кунад, доманаш оварам ба каф,
Гар бикашам — зиҳӣ тараб, гар бикашад — зиҳӣ шараф! *Ҳофиз*

**толеи абтар** бахти бад, бадбахтӣ.

Дар толеи абтарам бубинед,
Дар гардиши ахтарам бубинед. *Файзӣ*

**толеи вожун** бахти бад, бахти баргашта; **толеи дун** толеи паст, бахти носозгор.

Ғуроб... аз гардиши гетӣ ҳаменолид..., ки ин чӣ бахти нигун аст ва толеи дун ва айёми буқаламун. *Саъдӣ*

**толеи саъд** *киноя аз* бахти баланд, бахти нек.

Арӯси ғунча расид аз ҳарам бо толеи саъд. *Ҳофиз*

**толеи шӯрида** бахти баргашта, бахти бад.

Аз толеи шӯридаи ман инони ихтиёр аз даст берун шуд. *Авфӣ*

**толеъ гирифтан** фол дидан.

**ТОЛЕЪБИН** طالع‌بین мунаҷҷими пешгӯикунанда; фолбин, фолгир.

На раҳнамой ба кор оядаш, на толеъбин,
На фолгӯй ба кор оядаш, на хобгузор. *Унсурӣ*

**ТОЛЕЪГАШТА** طالع گشته тулӯъкарда (дар бораи офтоб).

Фарози минбари хаббоз қурси гарм пиндорӣ,
Ки хуршеди ҷаҳонтоб аст толеъгашта аз гардун.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТОЛЕҲ** *а.* طالح бадкор, зишткирдор, табаҳкор; *муқобили* **солеҳ.**

Сӯҳбати солеҳ туро солеҳ кунад,
Сӯҳбати толеҳ туро толеҳ кунад. *Румӣ*

**ТОЛИБ** *а.* طالب талабкунанда; ҷӯянда, хостгор; орзуманд.

Ҳунар ҷӯ з-он ки дар ақл ӯ накӯтар,
Чӣ бошӣ дар замона толиби зар. *Носири Хисрав*

Яке аз чизҳое, ки намедонистанд ва толиби донистани он буданд, шеър буд. *Садри Зиё*

◇ **толиби дӯст** ошиқ; **толиби илм** донишҷӯ, талаба, хонандаи мадраса.

**ТОЛИБЪИЛМ** طالب‌العلم *ниг.* **толиб (толиби илм).**

Толибъилмон фаҳмиданд, ки махдум пеши тӯра меравад. *Аҳмади Дониш*

**ТОЛОБ** تالاب ҳавзи калон, истахр.

**ТОЛОН** تالان тороҷ, ғорат.

**ТОЛУМОЛ** تال‌ومال *ниг.* **торумор.**

Ҳама дошт тан буд бедасту бол,
Шуд аз бешубонӣ рама толумол. *Фирдавсӣ*

**ТОМ(М)** *а.* تام тамом, комил, пурра.

Баромад сияҳчашми гулрух ба бом
Чу сарви сиҳӣ, бар сараш моҳи том. *Фирдавсӣ*

**ТОМ(М)А** *а.* تامه *муаннаси* **том(м).**

**ТОМЕА** *а.* طامعه *муаннаси* **томеъ; қувваи томеа** тамаъкорӣ, ҳирс.

Маллоҳро қуввааи томеа ба ҳаракат даромад.
*Саъдӣ*

**ТОМЕЪ** *а.* طامع тамаъкор, ҳарис, озманд.

Он чи гуфт он мунофиқи томеъ,
Нест қатъан мутобиқи воқеъ. *Ҷомӣ*

**ТОММ** *а.* تام *ниг.* **том(м).**

**ТОММА** I *а.* تامه *ниг.* **том(м)а.**

**ТОММА** II *а.* طامه **1.** *д.* рӯзи қиёмат; **2.** *маҷ.* балои сахт, бадбахтӣ.

Аз он воқеаи азиме, ки ҷаҳонро томмаи кабире буд, афлок ҷомаро нилӣ карда, ба сад ҳазор дида гирьён шуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ТОМОТ** *а.* طامات суханони бесару бун, даъвоҳои беасос, ҳазьён; лофу газофи сӯфиён дар бораи кароматн худ.

Ба сидқу иродат миён баста дор!
Зи томоту даъвӣ забон баста дор! *Саъдӣ*

Соқӣ, биё, ки шуд қадаҳи лола пур зи май,
Томот то ба чанду хурофот то ба кай? *Ҳофиз*

**томот бофтан** ҳарзагӯӣ кардан, ёвагӯӣ кардан, сафсата гуфтан, беҳудагӯӣ намудан.

Яке аз ақл мелофад, яке томот мебофад,
Биё, к-ин довариҳоро ба пеши довар андозем.
*Ҳофиз*

**ТОНУЛ** تانول гирдогирди даҳон, лабу лунҷ.

Ман пираму фолиҷ шудаам инак, бингар,
Тонулам каж бинию кафта шуда дандон. *Фаррухӣ*

**ТОПОК||ТАПОК** تاپاک||تپاک тапидан, изтироб, беқарорӣ, талвоса; хашм, қаҳр.

Топоки ҷон аз ҳад гузашт афтодагонро бар дарат,
Бар нимбисмил куштагон дастурие деҳ нозро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Мезад дасту пой дар хок
Чун мурғи буридасар ба топок. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТОПУ** تاپو зарфи гилин барои пухтани нон.

Топу пушту рӯ надорад. *Зарбулмасал*

**ТОР I** تار **1.** нах, ришта; ресмон.

Ҷомаи ҷон чок шуд, торе зи пироҳан бубахш,
К-аз чунон ришта тавон пайванд кард ин ҷокро.
*Ҷомӣ*

**2.** нахе, ки дар бофандагӣ асоси газворро ташкил медиҳад; *муқобили* **пуд** I.

Биёмӯхташон риштану тофтан,
Ба тор-андарун пудро бофтан. *Фирдавсӣ*

**тору пуд** нахҳои ба дарозӣ ва ба паҳной гузошташуда, ки аз он матоъ бофта мешавад; асоси матоъ, асли матоъ; *муқ.* **пуд (пуду тор).**

Кай шавам побасти тору пуди худ чун анкабӯт,
Қуввати парвоз агар ҳамчун магас бошад маро.
*Сайидо*

Ба ханда гуфт: Аз ин фӯта-фӯта матлаб чист,
Ба тору пуди сухан бофт кай тавон фӯта? *Савдо*

**3.** риштае, ки аз рӯдаи ҳайвонот тайёр карда шуда, ба асбоби мусиқӣ мекашанд, ва ҳангоми навохтан садо медиҳад.

Дидем басе нохушӣ аз мӯҳтасиб, аммо
Не тор буридему на мизроб шикастем. *Бедил*

Ки роҳи ишқ борик аст чун тор,
Зи худ чун нағма бояд шуд сабукбор. *Нозим*

◇ **тори анкабут** а) риштае, ки тортанак метанад, тори хонаи тортанак; б) *киноя аз* лоғарӣ, нотавонӣ, сустӣ.

Гаштаам аз фоқаи бисёр тори анкабут
Интизорӣ бар пару боли магас бошад маро. *Сайидо*

**тори зулф** як мӯи зулф.

Нозам ба оташин нигаҳи худ, ки борҳо
Чун тори зулф тори ниқоб аз рухи ту рехт.
*Толиби Омулӣ*

**тори тазвир танидан** ҳилагарӣ кардан, дурӯягӣ кардан, риёкорӣ кардан.

Дами хибрат зи илми ҷафр зананд,
Тори тазвир гирди ҷафр тананд. *Ҷомӣ*

**аз ҳам ҷудо будани тору пуд** *киноя аз* парешону пароканда будан.

Қумоши зиндагиам ҳеҷ кас намедонад,
Ҷудост тори ман аз пуду пуди ман аз тор. *Мулҳам*

**чун тору пуд нишастан** муттафиқ нишастан, дӯстона нишастан.

Набуд кеҳтар аз меҳтарон бар фуруд,
Ба ҳам дарнишастанд чун тору пуд. *Фирдавсӣ*

**ТОР II** تار торак, фарқи сар.

Задан мардро теғ бар тори хеш
Беҳ аз бозгаштан зи гуфтори хеш.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ТОР III** تار торик, тира, сиёҳ.

Обканде дидаму бас тор ҷой,
Лағз-лағзон чун дар ӯ бинҳанд пой. *Рӯдакӣ*

Бикшой турра, яъне бинмой чеҳра, яъне
Ки расам ман аз шаби тор ба рӯзи рӯшной. *Шоҳин*

**ТОРА** تاره **1.** нах, ришта.

Гар бидонӣ қимати як тора мӯи хешро
Кай диҳӣ бар бод зулфи мушкбӯи хешро. *Ҷомӣ*

**2.** тор, нахе, ки дар бофандагӣ асоси газворро ташкил мекунад.

**ТОРАК** تارک **1.** фарқи сар, теппаи сар.

Шуморо зи паймон шикастан чӣ бок,
Ки ӯ рехт бар тораки хеш хок. *Фирдавсӣ*

**2.** нӯг, сари чизе.

Дида бар тораки синон дидан
Хуштар аз рӯи душманон дидан. *Саъдӣ*

◇ **қадам ба тораки моҳ доштан** *киноя аз* ба мартабаи баланд расидан.

Юсуф нафитода андар ин чоҳ,
К-ӯ дошт қадам ба тораки моҳ. *Файзӣ*

**ТОРАМ||ТОРУМ** تارم||طارم **1.** хонаи чӯбини тоқдор; хиргоҳ, шипанг.

Рӯзи одина Ҳорун ба торам омад ва Бӯнаср савганднома навишта буд, арз кард.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** воиш, хавоза.

Ба авни неъмати ишқи ту форiғам зи наим,
На ҷӯи шир шиносам, на торами ангур. *Урфӣ*

**торами ток** хавоза, хавозаи ток.

Гоҳ аз сари дор торуми ток
Овехта зангиёни бебок... *Ҷомӣ*

**3.** девора, чиғ, тавора; **4.** гунбаз.

Ва дари ин калисо бар торами он, ки ҷои ибодати тарсоён аст, дари оҳанини мушаббак дидам.
*Носири Хисрав*

◇ **торами атлас** *киноя аз* осмон.

Дурднӯшони ғамат хирқаи пашмина ба дӯш,
Баски таъзим бар ин торами атлас карданд. *Ҷомӣ*

**торами ахзар** *киноя аз* осмон.

Торами ахзар аз акси чаман ҳамро гашт,
Баски аз тарфи чаман лӯълӯи лоло бархост. *Саъдӣ*

**торами аъло** а) *киноя аз* фалак, осмон; б) *киноя аз* ҷои баланд, маснади олӣ.

Гаҳе бар торами аъло нишинам,
Гаҳе то пушти пои худ набинам. *Саъдӣ*

**(ин) торами зарнигор** *киноя аз* гунбази осмон, фалак.

Расад бонг аз ин торуми зарнигор,
Ки сахт аст доғи ҷудоӣ зи ёр. *Ҷомӣ*

**торами фурӯза (ё фирӯзаранг)** *киноя аз* осмон.

Айвони ту зи торами фирӯзаи фалак
Бигзашт, аз он ки соҳиби айвону торамӣ. *Сӯзанӣ*

Дар қабои лоҷвардӣ моҳ агар бинад рухат,
Камнамо бошад дигар бар торами фирӯзаранг.
*Мушфиқӣ*

**ТОРИК** I تاریک тира, тор, зулмонӣ; *муқобили* **равшан‖ рӯшан** 1.

Замми хуршеди ҷаҳон замми худ аст,
Ки ду чашмам кӯру торику бад аст. *Румӣ*
Торик шабамро саҳар ояд рӯзе,
В-аз гумшуда ёрам хабар ояд рӯзе.*

◇ **торик хок** хоки сиёҳ; **торик хок бар сар парокандан** мотам гирифтан, азо гирифтан.

Ба тан ҷомаи хисравӣ кард чок,
Ба сар-бар пароканд торик хок. *Фирдавсӣ*

**торик будани дил** *кинояи аз* бадтинатӣ; бадтинат будан.

Маориф гар чу мӯ борик бошад,
Чӣ ҳосил з-он, чу дил торик бошад. *Ҷомӣ*

**торик шудани пушти хуршед** *кинояи аз* расидани шаб.

**ТОРИК** II *а.* تارک тарккунанда.

Чунки шуд ӯ торики он салтанат,
Монд бо шаҳзодагон дар масканат. *Румӣ*

**торики адаб** тарккунандаи адаб, бесадаб; **торики дунъё** тарккунандаи дунъё, гӯшанишин.

**ТОРИКӢ** تاریکی тирагӣ, зулумот.

Зи кори баста маяндешу дил шикаста мадор,
Ки оби ҷашмаи ҳайвон даруни торикист. *Саъдӣ*

**ТОРОҶ** تاراج ғорат, яғмо; **ба тороҷ додан** ғорат кардан, яғмо кардан.

Ба тороҷ дод он ҳама буму руст,
Ба якборагӣ дасти бадро бишуст. *Фирдавсӣ*

**ТОРОҶДИДА** تاراج دیده он кӣ молу мулкашро ғорат кардаанд.

Фалак ба қомати пири хамида мемонад,
Ҷаҳон ба деҳаи тороҷдида мемонад. *Сайидо*

**ТОРТАН** تارتن тортананда, анкабут.

Яке уштур аз заъф чун анкабут,
Сӯи дашт шуд, тортан кард қут...
Бадал гашта ӯро зи бори дурушт
Чу гардан ба таъқиру таҳдиб пушт. *Ҷомӣ*

**ТОРТАНАК** تارتنک *ниг.* **тортан.**

**ТОР-ТОР** تارتار ришта-ришта; пора-пора; **тор-тор шудан** ришта-ришта шудан; пора-пора шудан.

Кулоҳ кулоҳи дарида ва аз араќ пӯсида ва тор-тор шуда ва лифаш берун омада буд.
*Аҳмади Дониш*

**ТОРТӮР‖ТОРУТӮР** تارتور‖تاروتور **1.** сахт; **2.** бисьёр торик, тира.

Ба Мунзир чунин гуфт Баҳроми Гӯр,
Ки акнун ки шуд кори мо тортӯр... *Фирдавсӣ*

**ТОРУМ** *а.* تارم‖طارم *ниг.* **торам.**

**ТОРУМОР** تارومار пароканда, аз ҳам пошида, парешон; зеру забар; несту нобуд.

Як дил ҳавоси ҷамъи маро торумор кард,
Зулфи шикастаи ту ба сад дил чӣ мекунад?! *Соиб*

**ТОРУТӮР** تاروتور *ниг.* **тортӯр.**

**ТОРӢ** I تاری *шакли кӯтоҳшудаи* **торик** I.

Ман акнун бибояд саворӣ кунам,
Ба Ковус-бар рӯз торӣ кунам. *Фирдавсӣ*

**ТОРӢ** II *а.* طاری ба ногоҳ воқеъшаванда, рӯйдиҳанда, оризшаванда; **торӣ шудан** рӯй додан, воқеъ шудан, ориз шудан.

Рӯзе бозро андак заъфе торӣ шуда буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*
Рӯъб ва ҳабте бар ман торӣ шуд. *Аҳмади Дониш*

**ТОС** I طاس ташт, лаганд; ҷом, коса.

Яке тос пур гавҳари шоҳвор,
Зи динор чанде зи бахри нисор. *Фирдавсӣ*

**тоси гадой** кашкӯл, косаи фулуззӣ, ки гадоён ба гардан меовезанд; ◇ **тоси зар** *кинояи аз* офтоб; **тоси лағзанда** чуқурии даҳанамонанди мӯрчахор, ки агар мӯрча ба он афтад, баромада наметавонад.

Чу дар тоси лағзанда афтод мӯр,
Раҳонандаро чора бояд, на зӯр. *Саъдӣ*

**тоси нилгун** *кинояи аз* осмон; **тоси нуқракӯб** *кинояи аз* осмони пурситора; **тоси сипеҳри божгун** (*ё* **вожгун**) а) *кинояи аз* гунбади осмон; б) *кинояи аз* тақдир.

Афсӯс ки бефоида фарсуда шудем,
Дар тоси сипеҳри вожгун суда шудем,
Дардову надомато, ки то чашм задем,
Нобуда ба коми хеш нобуда шудем. *Хайём*

**ТОС** II طاس қубба ва овезаҳое, ки ба нӯги найза ё байрақ овехта мешавад.

Қайвонш парчам асту маҳу офтоб тос,
Чун зулфи он, ки иди бутон хонд Озараш. *Хоқонӣ*

**ТОС** III طاس‖تاس мӯҳраи нард.

*Тос агар хуб ниншнад, ҳама кас наррод аст.*
*Зарбулмасал*

**ТОС** IV تاس *ниг.* **тоса.**

**ТОСА** تاسه андӯҳ, малол, нороҳатӣ, нотинҷӣ; изтироб, беқарорӣ.

Агар тоса ҳаст мар-туро з-ин сахун,
На сар ҳаст пайдо турову на бун. *Фирдавсӣ*

**ТОТОР** تاتار татар; муғул.

Ҷавонмардеро дар ҷанги тотор ҷароҳате расид.
*Саъдӣ*

**ТОТУЛА** تاتوله *ниг.* **тотура** II.

**ТОТУРА** I تاتوره банде, ки бо он дасту пои чорпоён, махсусан асп ва хачирро, мебанданд.

**ТОТУРА** II ‖**ТОТУЛА** تاتوره‖تاتوله як навъ гиёҳест, ки донаҳояш заҳрдор буда, аз он дору тайёр мекунанд; ◇ **тотура ба ҳаво пошидан** чизи диданиро надидан ва фаҳмиданиро нафаҳмидан.

**ТОФЕҲ** *а.* طافح **1.** пур, лаболаб, лабрез; **2.** *маҷ.* масти сахт, масти лояъқил, масти хароб, лул.

Ҳар кӣ аз хуми маи мадҳи ту ҷоме нӯш кард,
То нагардад масти тофеҳ, кай ниҳад аз даст ҷом?!
*Сӯзанӣ*

**ТОФТАН** I تافتن **1.** тоб додан; ресидан.

Биёмӯхташон риштану тофтан,
Ба тор-андарун пудро бофтан. *Фирдавсӣ*

**2.** *ниг.* **тобидан** I 2.

Инони азимат ба ҷониби Исфароин тофтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Сикандар гарат тофт доман зи каф,
Худованди вай бодат аз вай халаф. *Ҷомӣ*

**ТОФТАН** II تافتن **1.** *ниг.* **тобидан** II 1.

Агар саодати ӯ тофтӣ бар Искандар,
Ба зулмат-андар раҳ ёфтӣ бар оби бақо. *Муиззӣ*

... К-он моҳи дуҳафта он қадар тофт,
К-аз ҳафта ба ҳафт фаррухӣ ёфт. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* гарм шудан, ғазабнок шудан, хашмгин шудан.

Чун нома ба Абӯбакр расид, тофта шуд ва натавонист нақзи сулҳ кардан. *«Таърихи Табарӣ»*

**3.** *ниг.* **тобидан** II 3.

Баросуд аз он тафтану тофтан,
Ҳароси даду ранҷи раҳ ёфтан. *Низомӣ*

Яъне аз вай коми дил ноёфтан,
То каям хоҳад бад-ин сон тофтан? *Ҷомӣ*

**ТОФТАН** III تافتن *ниг.* **тобидан** III.

Ба рӯзи ҷавонӣ ба зӯри ду пой
Чу боди базон ҷастаме ман зи ҷой,
Кунун чанбаре гашт пушти ялӣ,
Натобам ҳаме ханҷари кобулӣ. *Фирдавсӣ*

**ТОХ** *т.* تاخ *ниг.* **тӯғ** I.

Ишқ оташи тезу ҳезуми тох манам,
Гар ишқ бимонад инчунин, ох, танам!
*Саффори Марғазӣ*

**тохт** تاخت *асоси замони гузаштаи* **тохтан.**

**ТОХТ** تاخت дав, тоз; ҳуҷум; **тохту бохт** *ниг.* **тохту тороҷ.**

Вилояти Мултон аз тохту бохти сипоҳи муғул ... зеру забар шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**тохту тороҷ** ҳамлаву ғорат.

[Амир] дар вақти тохту тороҷи Оятназари Хоразмӣ дар як шаб аз Бухоро баромада, аз Омӯя гузашта, ҷазо дар канори ӯ ниҳод. *Аҳмади Дониш*

**ТОХТАН** تاختن **1.** давидан, тозидан; давондан, шитобондан; асп давондан.

Бад-ӯ гуфт Гев: Ин сухан худ магӯй,
Ки ман тохтам пеш нахҷирҷӯй. *Фирдавсӣ*

Зи ҳар кишваре қосидон тохтанд,
Бад-ин чорагӣ тахният сохтанд. *Низомӣ*

**2.** ҳуҷум кардан, ҳамла бурдан.

Хайле аз туркон баромаданд ва битохтанд ва ҷумлаи гӯсфандонро бибурданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** ба суръат овардан, ба тохт овардан.

Ба Тӯрон ба Салм огаҳӣ тохтанд,
Ки эрониён ҷангро сохтанд. *Фирдавсӣ*

**ТОХТУТОЗ** تاختوتاز ҳуҷум, ҳамла.

**ТОШАК** I || **ТОШУК** I تاشک чобук, чолок, чаққон.

**ТОШАК** II || **ТОШУК** II تاشک кара, маска; мост.

Назди ӯ он ҷавон чобук рафт,
Аз ғами раҳ гарону гӯшсабук,
Бо ду пои пур зи мост мостфурӯш
Т о ш а к е бурд пеши он тошук. *Мантиқӣ*

**ТОҒ** *т.* تاغ *ниг.* **тӯғ** I.

Дорам аспе, к-аш устухон дар пӯст
Ҳаст чун дар ҷувол ҳезуми тоғ.*

**ТОҒУТ** *а.* طاغوت **1.** бут, дар эътиқоди мусулмонон ба ғайр аз худо ҳар чизе, ки онро парастиш мекунанд; **2.** иблис, шайтон.

Он фариштаақл чун Ҳорут шуд,
Сеҳромӯзи ду сад тоғут шуд. *Румӣ*

**ТОҒУТПАРАСТ** طاغوت‌پرست **1.** бутпараст; **2.** девпараст, иблиспараст.

Шамшери малик дид, худо гуфт: Фадайно!
Тоғутпарастонро тоуни балой. *Хоқонӣ*

**ТОҒӢ** *а.* طاغی туғёнкунанда, саркаш, аз ҳад таҷовузкунанда, нофармон; гарданкаш.

Малик Муҳаммад бо умарои тоғӣ пайваста, мутаваҷҷеҳи Ҳамадон шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ТОҚ** I طاق **1.** сақфи камоншакли қуббадор (дар қасрҳо, кӯпрукҳо ва ғ.).

Бадбахт агар масҷиди одина бисозад,
Ё тоқ фуруд ояд, ё қибла каҷ ояд. *Саъдӣ*

[Амир Маъсум] васиятнома дар санг навишт, ки ин санги манқуши мухаттатро дар айвони тоқи ҷомеи бузурги Бухоро мустаҳкам гардонад. *Аҳмади Дониш*

**2.** равоқ, айвон.

Ниҳода ба тоқ-андарун тахти зар,
Нишонда ба ҳар поя-андар гуҳар. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* ҳар чизи камоншакл, монанди абрӯ, камон, меҳроб ва ғ.; **тоқи абрӯ** камоншаклии абрӯ, хами абрӯ.

Хонаи сабри ман он рӯз барандохт фалак,
Ки бад-ин қоида тоқи хами абрӯи ту баст. *Ҷомӣ*

Бар дили мо он чи аз тоқи ду абрӯят гузашт,
Бо худ аз девонагӣ пайваста мегӯем мо. *Мушфиқӣ*

**4.** тоқча, раф.

Кунад машҳун ҳама тоқу рафи он
Ба тафсиру ба ахбору ба ашъор. *Масъуди Саъд*

Ин сухан гуфтанд ва китобро бар тоқ гузоштанд. *Восифӣ*

**5.** *маҷ.* баландӣ, иртифоъ.

Чу афтод ин сухан дар гӯши Фарҳод,
Зи тоқи кӯҳ чун кӯҳе дарафтод. *Низомӣ*

◇ **тоқи азрақ** *кинояаз* осмон; **тоқи баҳор** қавси кузаҳ, рангинкамон, камони Рустам; **тоқи лоҷвардӣ** *кинояаз* осмон.

Зери хами тоқи лоҷвардӣ
З-он «зарда» замин гирифт зардӣ. *Ҷомӣ*

**(ин) тоқи муқарнас** *кинояаз* осмон.

Фитна меборад аз ин тоқи муқарнас, бархез,
То ба майхона паноҳ аз ҳама офот барем. *Ҳофиз*

Пеш аз он рӯз, ки ин тоқи муқарнас карданд,
Қиблаам з-он хами абрӯи муқаввас карданд. *Ҷомӣ*

**(ин) тоқи нилуфарӣ** *кинояаз* осмон.

Чунон бастӣ ин тоқи нилуфарӣ,
Ки андешаро нест з-ӯ бартарӣ. *Низомӣ*

**тоқи нисьён** гӯшаи фаромӯшӣ.

Ҳар кӣ давлат ёфт, шуст аз лавҳи хотир номи мо,
Авҷи давлат тоқи нисьён аст дар айёми мо. *Соиб*

Ҳар кӣ як раҳ сӯи ман бинад, фаромӯшам кунад,
Тоқи нисьён аст гӯё гӯшаи абрӯи ман. *Сайидо*

**(ин) тоқи пирӯза** *киноя аз* осмон.

Аз он гаҳ ки бурдам ба андеша роҳ,
Дар ин тоқи пирӯза кардам нигоҳ. *Низомӣ*

**тоқи фалак** *киноя аз* осмон; **тоқи чарх** *киноя аз* осмон.

Надод аз меҳрубонӣ кавкабамро бар фалак ёрӣ,
Илоҳӣ, офтоб аз тоқи чархи нилгун афтад. *Сайидо*

**аз тоқ(-и дили** *касе*) **афтодан** хору беэътибор шудан; **бар тоқи нисьён ниҳодан** тамоман фаромӯш кардан; **дида аз тоқи ҳайрат овехтан** дар ҳайрат мондан, ҳайрон шудан.

Ҳам дил зи равоқи ҳасрат овехт,
Ҳам дида зи тоқи ҳайрат овехт. *Файзӣ*

**ТОҚ** II طاق **1.** фард, танҳо.

Гуфт: Ҳар розе нашояд бозгуфт,
Ҷуфт тоқояд гаҳе, гаҳ тоқ ҷуфт. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* танҳо, якка; бе ҷуфт, бе монанд; **тоқ афтодан** а) танҳо мондан; дур мондан, ҷудо шудан; б) бемислу монанд будан; **3.** як тоқа, як ҷӯра, як либосвор, мас. шоҳӣ, беқасаб ва ғ.

Якеро зи мардони равшанзамир
Амири Хутан дод тоқе ҳарир. *Саъдӣ*

◇ **тоқу ҷуфт бохтан** ҷуфту тоқ бозӣ кардан (бозиест, ки чизеро дар қабза ё чизи дигар пинҳон карда, ҷуфт ё тоқ будани онро аз ҳариф мепурсанд; агар ҳариф миқдори тоқ ё ҷуфт будани онро ёбад, бозиро мебарад).

Тоқу ҷуфте бохтам бо абрӯяш, дилдор бурд,
Тоқ буд абрӯи ӯ, ман ҷуфт гуфтам, ёр бурд. *Ваҳид*

**ТОҚ** III طاق ҷомаи рӯпӯш, ҷомае, ки аз болои дигар либосҳо мепӯшанд.

Бурун омаду тоқу дастори хеш
Ба икрому лутфаш фиристод пеш. *Саъдӣ*

**ТОҚА** *а.* طاقة як либосвор, як адад ҷомавор, як ҷӯра.

**ТОҚАТ** *а.* طاقت тоб, тавон, бардошт.

Ер омаду ман тоқати дидор надорам,
Аз худ гилае дораму аз ёр надорам. *Ҳилолӣ*

Тоқати меҳмон надошт, хона ба меҳмон гузошт.
*Зарбулмасал*

**тоқат овардан** тоб овардан, таҳаммул кардан, бардошт кардан.

Сайёди заифро моҳии қавӣ ба дом андар афтод, тоқати ҳифзи ӯ наёвард. *Саъдӣ*

**тоқ шудани тоқат** тамом шудани сабру таҳаммул; **ба тоқат расидан** бетоқат шудан, сабру таҳаммул аз даст додан.

Чун ба тоқат расиданд, аз ҳисор берун омаданд ва масоф биёростанд. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

**ТОҚДЕС** طاقديس **1.** тоқмонанд, тоқшакл; **2.** номи тахти Хисрави Парвез, ки аз Фаридун ба вай расида буд.

Зи тахте, ки хонӣ варо Тоқдес,
Ки бинҳод Парвез дар аспрес... *Фирдавсӣ*

**ТОҚИЯ** *а.* طاقيه каллапӯш.

Он ҷаноб тоқияи дигар талабид ва бар сар ниҳод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Бинем ҳама қуббаҳои гардун
Чун тоқияи ҳубоб бе ту. *Хоҷӣ*

**ТОҚУТУРУМ||ТОҚУТУРУНБ** طاق‌وطرم||طاق‌وطرنب дабдаба, карруфар.

Омад зи паи арӯсхоҳӣ
Бо тоқутурунби подшоҳӣ. *Низомӣ*

**ТОҚӢ** *а.* طاقى *ниг.* **тоқия.**

**ТОҲ** تاه як дона, якто.

Аз фоқа рӯзу шаб ба шикам санг бастаам,
Донанд халқ дар бағалам ҳаст тоҳи нон. *Сайидо*

**ТОҲИР** *а.* طاهر поку покиза.

**ТОҲУН||ТОҲУНА** *а.* طاحون||طاحونه осиё.

Бар дари ёрон тиҳидаст омадан
Ҳаст бе гандум сӯи тоҳун шудан. *Румӣ*

**ТОҶ** تاج **1.** кулоҳи ҷавоҳирнишон, ки шоҳон ба сар мегузоштанд, афсар.

Ба як гардиш ба шоҳаншоҳӣ орад
Диҳад деҳиму тоҷу гӯшворо. *Рӯдакӣ*

Мо афсари хону тоҷи Кай бифрӯшем,
Дастору қасаб ба бонги най бифурӯшем. *Хайём*

**тоҷи бузургӣ** *киноя аз* мартабаи подшоҳӣ, мақоми султонӣ.

Кунун чора бо ӯ мудоросту бас,
Ки тоҷи бузургӣ намонад ба кас. *Фирдавсӣ*

**тоҷи зар** (*ё* **заррин**) тоҷе, ки подшоҳон ба сифати тӯҳфа ва подош ба сарлашкар ва калонони мамлакат медоданд.

Ва Рӯдоба бишшаст бо Золи зар,
Ба сар барниҳодаш яке тоҷи зар. *Фирдавсӣ*

Яке тоҷи заррин нигораш гуҳар
Ниҳод аз бари тораки Золи Зар. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* сар, сардор, бузург, пешвои баргузида.

Бад-ӯ гуфт, к-ӯро Фарибурз хон,
Ки фарзанди шоҳ асту тоҷи гавон. *Фирдавсӣ*

◇ **тоҷи гардун** *киноя аз* офтоб; **тоҷи ёқут** *киноя аз* офтоб.

Чу ёқути носуфтаро чарх суфт,
Ҷаҳон гашт бо тоҷи ёқут ҷуфт. *Низомӣ*

**тоҷи Кайхисрав** *киноя аз* офтоб; **тоҷи сар** *киноя аз* азиз, киромӣ, боқадр.

Кулоҳи сарвариат кач мабод бар сари ҳусн,
Ки зеби тахту сазовори мулку тоҷи сарӣ. *Ҳофиз*

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм. *Ҷомӣ*

**тоҷи хурӯс** а) як порча гӯшти сурхе, ки дар сари хурӯс ҳаст.

Аз нохуни паланг чӣ нуқсон ба пои фил,
Тоҷи хурӯсро чӣ ғам аз нули мокиён? *Сайидо*

б) номи гули сурхранги машҳур; **тоҷи шамъ** шӯълаи шамъ; **тоҷу тахт** салтанат, подшоҳӣ.

Ба ту бод афрӯхта тоҷу тахт,
Ки зебандаи тоҷӣ, эй некбахт. *Фирдавсӣ*

**ТОҶБАХШ** تاجبخش бахшандаи тоҷ, диҳандаи тоҷ, тоҷдиҳанда; он кӣ ба касе подшоҳӣ ва салтанат мебахшад.

Чу бишнид Рустам, барангехт Рахш,
Манам, гуфт, шеравжани тоҷбахш. *Фирдавсӣ*

**ТОЧВАР** تاجور тоҷдор, подшоҳ.

Чу Рустам падар бошаду ман писар,
Ба гетӣ намонад яке тоҷвар. *Фирдавсӣ*

**ТОЧДОР** تاجدار подшоҳ.

Саранҷом бахташ кунад хоксор,
Бараҳна шавад он сари тоҷдор. *Дақиқӣ*

Бар сари роҳи адам ҷумла зи по афтодаанд,
Тоҷдороне, ки аввал сархуши ин бодаанд. *Исмат*

**ТОҶИК** تاجیک **1.** номи яке аз халқҳои Осиёи миёна.

[Амир] ... аксари тоҷик ва мардуми мусофирро бар сарири маносиб ва аъмол баровард.
*Аҳмади Дониш*

**2.** мардуми ғайри арабу турк, мардуми форсизабон; *ниг.* **тозик, тожик.**

Шояд ки ба подшаҳ бигӯянд:
Турки ту бирехт хуни тоҷик. *Саъдӣ*

Дар афвоҳу алсинаи дуру наздик ва турку тоҷик ба унвони Қозикалони Шал машҳуру мазкуранд.
*Садри Зиё*

**ТОҶИР** *а.* تاجر савдогар, бозургон.

Дил ёфт нақди васл, чу ҷон дод, ғам харид,
Тоҷир ҳамеша суд зи байъу шиpo кунад. *Ҷомӣ*

**ТОҶХОҲ** تاجخواه тоҷталаб, хоҳандаи тоҷ, даъвогари тоҷу тахт.

Раворав баромад, ки бикшой роҳ,
Ки омад навоин гаве тоҷхоҳ. *Фирдавсӣ*

**ТУ** تو *ҷонишини шахсии шахси дуюми танҳо;* ◇ **ту модармурдаро шеван маёмӯз** *зарб.* ба он, ки таъсири чизеро медонад, рафтор карданро ёд надеҳ.

**ТУБО||ТУБӢ** *а.* طوبی дарахти серсояи афсонавӣ дар ҷаннат, ки гӯё меваҳои гуногун ва хушбӯй доштааст.

Дарахте сохтам монанди тубо хурраму зебо,
Ки ҳар лафзеш динорест, ҳар маънӣ-ш хурмое.
*Носири Хисрав*

**ТУБОН** توبان шалвори махсуси чармӣ, ки гуштигирон дар вақти варзиш мепӯшиданд.

**ТУБӢ** *а.* طوبی *ниг.* **тубо.**

**ТУВОРА** تواره *ниг.* **тавора.**

Бод ... он оташ ба тувора зад ва он тувора даргирифт. «*Таърихи Наршахӣ*»

**ТУГМА||ТУКМА** *т.* تگمه||تکمه пулаки устухонӣ, филизӣ ё аз ҷисмҳои дигар сохташуда, ки ба либос медӯзанд.

Гуфт: Чун бошад гадо он, к-аз кулоҳаш тугмае
Сад чу моро рӯзҳо, бал солҳо баргу навост? *Анварӣ*

◇ **тугмаи зар** *кинояаз* ситора.

Додаст зинат хайёти қудрат
Аз тугмаи зар пероҳани шаб. *Туғрал*

**ТУД** تود *ниг.* **тут.**

**ТУК** تک **1.** нӯли парранда; **2.** нӯги корд, ханҷар, найза ва ғ.

**ТУКМА** *т.* تکمه *ниг.* **тугма.**

**ТУЛ** *а.* طول *ниг.* **тӯл.**

**ТУЛАНГ** تلنگ орзу; эҳтиёҷ, ниёз, ҳоҷат, зарурат.

Яке тиланг бихоҳам задан ба шеъp кунун,
Ки турфа бошад аз шоирони хос туланг. *Саноӣ*

Рост хоҳӣ, бад-ин туланг хушам,
Ин кунам беҳ, ки бори халқ кашам. *Саноӣ*

**ТУЛБ** *а.* طلب гурӯҳ, даста.

Гар зи пушти одамӣ в-аз сулби ӯ,
Дар талаб мебош, ҳам дар тулби ӯ. *Румӣ*

**ТУЛӮЪ** *а.* طلوع баромадан, сар барзадани офтоб, моҳ ё ситора.

Рӯзи дигар қабл аз тулӯи офтоб аз сарои аморат касе ба талаби ман омад. «*Равзат-ус-сафо*»

**тулӯи субҳ** сар шудани саҳар.

Шаби Юсуф чу бигзашт аз дарозӣ,
Тулӯи субҳ кардаш корсозӣ. *Ҷомӣ*

**ТУМАЪНИНА||ТУМАЪНИНАТ** *а.* طمأنينه||طمأنينت осоиш, оромиш, қарор, сукун, набудани изтироб.

Эшон аз собиқаи заллати хеш тумаънина намеёфтанд. *Ибни Ямин*

Пас чун қалбро сакина ва қолибро тумаънина ҳосил омад, рӯзе аз ғояти ашвоқ дар он асвоқ мегаштам. *Салимӣ*

**ТУМОН** *т.* تومان *ниг.* **тӯмон.**

**ТУМОР** طومار||تومار *ниг.* **тӯмор.**

**ТУМТУРОҚ||ТУМТАРОҚ** طمطراق карруфар, худнамоӣ.

Гӯӣ аз баҳри ҳурмати алам аст
Ин ҳама тумтуроқу ҷангу саманд. *Саноӣ*

**ТУН** تون гулхани ҳаммом, гӯлах.

Чӣ хоҳӣ сели ин оби сияҳро
Чӣ ҷӯӣ сабзаи ин боми тунро. *Шамси Табрезӣ*

**ТУНБАҚ** تنبک асбоби мусиқӣ, ки ба шакли кӯзаи бедаста аз сафол месозанд ва ба тарафи кушодааш пӯст кашида дар зери бағал ниҳода менавозанд.

**ТУНБАЛ||ТУНБУЛ** تنبل ҳила, макр, найранг, фиреб, тарфанд.

Гурбузони шаҳр бо ман тохтанд,
Ман бидонистам, ки тунбал сохтанд. *Рӯдакӣ*

Надоранд ҷуз тунбулу ҷодуӣ
Фиребу бадандешию бадхӯӣ. *Фирдавсӣ*

Эй, он ки ҷуз аз шеъp ғазал ҳеҷ нахонӣ,
Ҳаргиз накунӣ сайри дил аз тунбулу тарфанд. *Кисоӣ*

**ТУНБОН** تنبان шалвор.

**ТУНБУЛ** تنبل *ниг.* **тунбал.**

**ТУНБУР** طنبور *ниг.* **танбӯр.**

**ТУНГ** تنگ зарфи даҳантанги об, шароб ва ғ.

**ТУНД** تند **1.** тез, бошитоб, чолок.

Меравӣ тунду дуогӯён зи дунболи туанд,
Во, ки меранҷӣ, агар оҳиста мегӯем мо. *Мушфиқӣ*

Инони нафас тунд чун тавсан аст,
Равон дар ҷасад, нур дар равзан аст. *Шоҳин*

2. *маҷ.* хашмгин, ғазабнок, бадҷаҳл, тезмизоҷ; боғурур.

На ҳар кӣ тарфи кулаҳ каҷ ниҳоду тунд нишаст,
Кулоҳдорию оини сарварӣ донад. *Ҳофиз*

Маҷнун чу шунид аз вай ин панд,
Шуд тунд чу селу банд барканд. *Шоҳин*

3. *маҷ.* сахт, бошиддат.

Ғаме, к-аз гирьяи тундам нафас дар сина мепечад,
Агар бошад маҷоли дам задан, пеши ту мегӯям. *Мушфиқӣ*

4. *маҷ.* фароз, ҷарии рост буридашуда; сари кӯҳ, баландӣ.

Ту бо шоҳ баршав ба болои тунд,
Зи пирони лашкар машав ҳеҷ кунд. *Фирдавсӣ*

5. *маҷ.* талх, тезтаъм, сӯзон.

**ТУНДА** تندە муғчаи дарахт.

**ТУНДАР||ТУНДУР** تندر 1. ғурранда; 2. раъд.

Баровард Бежан чу тундар хурӯш,
Амуди гарон барниҳода ба дӯш. *Фирдавсӣ*

**ТУНДБОД** تندباد тӯфон, гирдбод, боди сахту тунд, ки ҳаворо тира мекунад.

Чӣ нағз омад ин нукта дар Синд ёд,
Ки ишқ оташ асту ҳаво тундбод. *Саъдӣ*

◇ **тундбоди ҳаводис** ҳодисаҳои сахти зиндагӣ, пешомадҳои гуногун **ва** душвор дар ҳаёт.

Зи тундбоди ҳаводис наметавон дидан
Дар ин чаман, ки гуле будааст ё сумане. *Ҳофиз*

**ТУНДБОЛО** تندبالا кӯҳи баланд, кӯҳи шах.

Зи ҳомун бар он тундболо расид,
Мар-ӯро бад-он сӯи боло бидид. *Фирдавсӣ*

Фурӯ афтам зи кӯҳи тундболо,
Ҷаҳам дар мавҷи обу жарфи дарьё. *Фахриддини Гургонӣ*

**ТУНДИДАН** I تنديدن тезӣ кардан, оташин шудан, хашмгин шудан.

Чу зулфи хештан ногаҳ барошуфт,
Битундиду дар он ошуфтагӣ гуфт... *Убайди Зоконӣ*

**ТУНДИДАН** II ||**ТАНДИДАН** تنديدن сабзидан, муғча бастан.

Ба сад ҷой тухм андарафканд бахт,
Битундид шоху баровард рахт. *Унсурӣ*

**ТУНДРАВ** تندرو он кӣ тез роҳ меравад; тезрав, тезтак; *муқобили* **танграв, кундрав.**

Гар кумайти ашки гулгунам набудӣ тундрав,
Кай шудӣ пайдо ба гетӣ рози пинҳонам чу шамъ?! *Ҳофиз*

**ТУНДРОЙ** تندراى беандеша, саросемакор.

**ТУНДТОЗ** تندتاز он кӣ тез метозад, тезрав, тезрафтор.

Нишаст аз бари борои тундтоз,
Ҳамерафт бо вай басе размсоз. *Фирдавсӣ*

**ТУНДУР** تندر *ниг.* **тундар.**

**ТУНДУХУНД** تندوخند *ниг.* **тандуханд.**

**ТУНДХАШМӢ** تندخشمى бадҷаҳлӣ, бадқаҳрӣ.

Пайкони расо ба тундхашмӣ
Мебурд зи диръ тангчашмӣ. *Шоҳин*

**ТУНДХӮ(Й)** تندخو(ى) тезмизоҷ, тезхашм, бадхӯ.

Бинолид дарвеше аз заъфи бол
Бари тундхӯе худованди мол. *Саъдӣ*

**шёри тундхӯ** шери бадхашм.

Аз хома рехт маънии пурзӯр, Сайидо,
Ин шери тундхӯ зи наистон баромада. *Сайидо*

**ТУНДХӮӢ** تندخوئى бадхашмӣ, бадхӯӣ, бадфеълӣ.

Накард он бетараҳҳум ҷониби ман гӯшаи чашме,
Дареғо, тундхӯиҳои ӯ сарфи тағофул шуд. *Сайидо*

**ТУНДӢ** تندى 1. суръат, шитоб.

Меравӣ тунд, ки боз ояму зорат бикушам,
Ин на тундист, ки дар куштани ман эҳмол аст. *Ҳилолӣ*

**ба тундӣ** бо шитоб, бо суръат.

Ба тундӣ миёни каёнӣ бубаст,
Бар он бораи шердил дарнишаст. *Фирдавсӣ*

2. *маҷ.* тезӣ, хашмгинӣ, бадҷаҳлӣ.

Суханшон зи тундӣ ба ҷое расид,
Ки ин моҳро сар бубояд бурид. *Фирдавсӣ*

**тундӣ кардан** а) шитоб кардан.

Маҳмил бидор, эй сорбон, тундӣ макун бо корвон,
К-аз қадди он сарви равон, гӯӣ, равонам меравад. *Саъдӣ*

б) бадҷаҳлӣ кардан, бадхашмӣ намудан.

Бад-ӯ гуфт модар, ки бишнав сахун,
Бад-ин шодмон бошу тундӣ макун. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* фарозии кӯҳ, шах будани кӯҳ ё ҷарӣ; 4. тезтаъмӣ, талхӣ, сӯзандагии таъм.

Ё раб, ки тундии маи гулгун зи ҳар тараф
Сад дил ба бод доду наменстад зи ҷӯш. *Исмат*

**ТУНТОБ** تون‌تاب касе, ки дар гулхани ҳаммом оташ меафрӯзад, гӯлахӣ.

**ТУНУБ** *а.* طنب таноб, ресмон.

**ТУНУК** تنک 1. борик, нозук.

Фалак гашт аз бори гардиш сабук,
Шуд элак зи беордиҳо тунук. *Сайидо*

2. *маҷ.* суст, заиф.

Ҳамоно ба мардӣ сабук дориям,
Ба рою ба дониш тунук дориям. *Фирдавсӣ*

**ТУНУКБИЗОАТ** تنک‌بضاعت камбағал, қашшоқ.

... Ки ҳарифаш ба ғайри ҳиммат нест,
Қобилаш ҳар тунукбизоат нест. *Бедил*

**ТУНУКДИЛ** تنک‌دل *киноя аз* раҳмдил, нармдил.

Тунукдил чу ёрон ба манзил расанд,
Нахуспанд вомондагон, к-аз пасанд. *Саъдӣ*

**ТУНУКЗАРФ** تنک‌ظرف 1. дорои зарфи тунук; 2. *киноя аз* камтоқат.

Бо тунукзарф ҳадиси бодаи гулгун магӯй!
Пеши хум зону зану кайфийят аз мино мапурс! *Сайидо*

**ТУНУКМАҒЗ** تنک‌مغز *киноя аз* одами сабук, сабукмағз, камъақл.

**ТУНУКМОЯ** تنک‌مايه камсармоя; камбизоат, камбағал.

На дархурди сармоя кардӣ карам,
Тунукмоя будӣ аз он лоҷарам. *Саъдӣ*

**ТУНУКОБ** تنک‌آب камоб, ҷои камоби дарьё, ки аз он ҷо гузаштан мумкин аст.

Ҷон ба тан аз норасоиҳои ҳиммат мондааст,
Бас ки ин дарьё тунукоб аст, киштӣ дар гил аст. *Ваҳид*

**ТУНУКРӮЙ** تنک‌روی шармгин, маҳҷуб.

**ТУНУКРӮШНОЙ** تنک‌روشنائی нимравшанӣ, нимторикӣ; он чӣ кам рӯшной дорад.

Гурӯҳе ба сурат чу субҳу ба маънӣ
Тунукрӯшной чу субҳи ҳазинон. *Урфӣ*

**ТУНУКШАРОБ** تنک‌شراب касе, ки зуд маст мешавад.

Чу дил ҳарифи ту шуд, зинҳор, эй соқӣ,
Тунукшаробӣ, туро соғари гарон надиҳанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳаволаи дигарон соз ратлҳои гарон,
Ки мо зи ҷоғари лаълат тунукшаробонем. *Ҷомӣ*

**ТУНӢ** I تونی **1.** гулханӣ, гулхантоб, гӯлахӣ, оташмони гӯлахи ҳаммом; **2.** айёр, дузд.

**ТУНӢ** II تونی аҳли шаҳри Тун, ки дар Хуросон аст.

**ТУР** تور **1.** паҳлавон, далер.

Ҳеҷ туреро нафармояд фалак пайкори ту,
Гар бифармояд, шавад чун мардуми мастур тур. *Қатрон*

**2.** номи писари миёнаи Фаридун дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Қасеро, ки донӣ ту аз тухми Тур,
Ки бархира карданд ин об шӯр. *Фирдавсӣ*

**3.** аҳли Тӯрон.

Се гурд аз паси бимхурда ду тур
Битозем пӯён бар ин роҳи дур. *Фирдавсӣ*

**ТУРБ||ТУРУБ** ترب навъи сабзавот, ки мазаи тунду тез дорад ва онро пора карда ё аз турбтарошак гузаронида бо палав мехӯранд.

**ТУРБАТ** *а.* تربت **1.** хок; **2.** *маҷ.* мақбара, гӯр.

Бикшой турбатамро баъд аз вафоту бингар,
К-аз оташи дарунам дуд аз кафан барояд. *Ҳофиз*

**ТУРК** ترک **1.** номи умумии халқҳои туркизабон; **2.** туркистонӣ; аҳли Тӯронзамин.

Бирафтанд туркон зи пеши муғон,
Қашиданд лашкар суи Домғон. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* маҳбуба, хушрӯй.

Агар он турки шерозӣ ба даст орад дили моро,
Ба холи ҳиндуяш бахшам Самарқанду Бухороро. *Ҳофиз*

Эй турки шӯх, боре дар сар чӣ фитна дорӣ,
К-аз шӯхии ту ҳар дам сад фитна бар сарояд? *Ҳилолӣ*

**турки азро** *киноя аз* духтари зебо; **турки хиргоҳӣ** *киноя аз* маҳбуба, маъшуқа; маҳбуб, маъшуқ.

Дар он турки хиргоҳӣ овард даст,
Силоҳи ниқобаш зи рух баршикаст. *Низомӣ*

**4.** *маҷ.* ғоратгар; *киноя аз* чашм.

Бар асирон тирборони ду турки кофират
Зистан душвор карда, мурдан осон сохта. *Исмат*

◇ **турки ашқар** *киноя аз* сайёраи Миррих; **туркони чарх** *киноя аз* ҳафт сайёра; **турки Чин** *киноя аз* офтоб; **турки чиниҷамол** *киноя аз* офтоб.

Чу қуллоби сим аз камин зад ҳилол,
Ба хун ғарқа шуд турки чиниҷамол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТУРКВО** ترک‌وا зебо, хушрӯй.

Куҷо касе, ки аз он чашми турква пурсад,
Ки ақлу ҳуши ҷаҳоне чаро кунӣ яғмо? *Убайди Зоконӣ*

**ТУРКВОР** ترک‌وار монанди турк; ба туркӣ монанд, туркона.

Таҳамтан яке ҷомаи турквор
Бипӯшид, омад ниҳон то ҳисор. *Фирдавсӣ*

**ТУРКМАН||ТУРКМОН** ترکمن||ترکمان номи халқест аз оилаи туркзабонон.

**ТУРКОНА** ترکانه мисли туркҳо, ба расму оини туркон.

Шаб, ки гул дар табақу бода ба соғар кардам,
Базми туркона ба ёди рухи дилбар кардам. *Шоҳин*

**ТУРКОНХИДЕВ** ترکان‌خدیو шоҳи туркон.

Чу Арҷосп бишнид гуфтори дев,
Фуруд омад аз гоҳи турконхидев. *Дақиқӣ*

**ТУРКТОЗ** ترکتاز ба мисли туркон ҳуҷум кардан, ба ногоҳ ҳуҷум овардан, ноҳост ҳамла кардан барои тороҷу куштор.

Ба гардиш дарун лашкари размсоз
Ҳамекард бар гирди ӯ турктоз. *Фирдавсӣ*

Зану мард як сон дар он турктоз,
Фақиру ғаниро каманд имтиёз. *Сайидо*

**ТУРКӢ** ترکی **1.** мансуб ба турк 1; **2.** *маҷ.* хуҷуми ногаҳонӣ; ғоратгарӣ, зулму ситам.

Фарас мехост бар Ширин давонад,
Ба турки ғорат аз турке ситонад. *Низомӣ*

**туркӣ кардан** зӯрӣ кардан; зулму ситам намудан.

Макун туркӣ, эй турки чининигор,
Биё, соате чин дар абрӯ маёр. *Низомӣ*

**ТУРКҶӮШ** ترکجوش гӯшти нимпухта, ки хӯрдани он одати туркон будааст; **туркҷӯш кардан** а) гӯштро андак ҷӯшондан; б) *киноя аз* саросемавор ва нимкора анҷом додани коре.

Туркҷӯше кардаам ман нимхом,
Аз Ҳакими Ғазнавӣ бишнав тамом. *Румӣ*

**ТУРОБ** *а.* تراب хок, хоки хушк.

Эшон рӯй дар ниқоби туроби тира кашиданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мавҷи раёҳин гирифт домани сатҳи ҳаво,
Ҷӯши зумуррад нуҳуфт рӯи бисоти туроб. *Бедил*

**туроби ақдом** а) хоки пой, хоки қадам; б) *маҷ.* одами хоксор, фурӯтан.

**ТУРОБОЛУДА** تراب‌آلوده хоколуд, гилолуд.

Поку софӣ шаву аз чоҳи табиат ба дар ой,
Ки сафое надиҳад оби туроболуда. *Ҳофиз*

**ТУРРА** طره **1.** фаши салла; канора ва нӯги овезони ҳар чизе.

Соқӣ магар вазифаи Ҳофиз зиёда дод,
Қ-ошуфта гашт турраву дастори мавлавӣ. *Ҳофиз*

**2.** мӯи тобида дар канори пешонӣ, зулф.

Субҳи уммед ҳамон асту рухи ёр ҳамон,
Тори он турраи шабрангу шаби тор ҳамон. *Ҳилолӣ*

**турраи лаблоб** мӯи муҷаъад.

Моҳи ман ҳар гаҳ кушояд турраи лаблобрӯ,
Мебарад аз ҷаъди марзангӯш обу тобро. *Туғрал*

**турраи таррор** зулфи дилфиреб, мӯи дилрабо; **турра афшондан** мӯй парешон кардан.

Лаб кушодӣ, то сухан гӯй, дури сероб рехт,
Турра афшондӣ, ки резад гард, мушки ноб рехт. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* шохи дарахт.

Нолаи фохта аз турраи шамшод омад,
Аз асирони сари зулфи туам ёд омад. *Мушфиқӣ*

**4.** *маҷ.* чизе, ки аз санг ё чӯб ва ғ. сохта шуда, барои нигаҳдорӣ аз борон болои биноҳо шинонда мешавад.

Туррааш боли паризод аст, к-аз фармони ҳақ
Соя густурдаст бар фарқи Сулаймони ҷаҳон. *Соиб*

**турраи бом** *ниг.* **турра** 4; **турраи кӯй** *ниг.* **турра** 4.

Кашиданд бар турраи кӯю бом
Шақоиқ намадҳои фирӯзафом. *Низомӣ*

◇ **турраи анбарин** *киноя аз* шаб.

Анбарин турраи сиёҳи сипеҳр,
Турраи моҳ баркашид ба меҳр. *Низомӣ*

**турраи боз** аломате, ки аз мӯй сохта шуда, барои фарқ кунондани як боз аз бози дигар ба сари он мебанданд; **аз турраи мушки шом то ғурраи байзаи бом** аз бегоҳӣ то пагоҳӣ.

**ТУРРАҲОТ** *а.* ترهات суханҳои беҳуда, сухани ботил, ҳарза, сафсата.

Ҳар кӣ ба душман эътимод карда, ба турраҳот мағрур гардад, ... ӯро ҳамон пеш ояд, ки он шутурсаворро. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ТУРС** I ترس маҳкам; сахт.

Бару синае ҳамчу пӯлод турс,
Ҳадиси танумандии он мапурс. *Низомӣ*

**ТУРС** II ترس сипар.

**ТУРУБ** ترب *ниг.* **турб.**

**ТУРУНҶ** ترنج **1.** мевае аз ҷинси лиму, афлисун ва ғ., ки бисьёр хушбӯй ва обдор аст.

Қош онон, ки айби ман ҷустанд,
Рӯят, эй дилситон, бидидандӣ,
То ба ҷои турунҷ дар назарат
Бехабар дастҳо буридандӣ. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* занахдон, занахдони ёр.

Ҳаргиз ба турунҷи ӯ мабар даст,
К-аш теғи нуҳуфта дар миён ҳаст. *Шоҳин*

**турунҷи зақан** занахи зебои ёр.

Соиб, газида мешавад аз меваи биҳишт
Дасте, ки бо турунҷи зақан ошно шавад. *Соиб*

◇ **турунҷи зар (ё меҳрагон)** *киноя аз* офтоб.

Гирифт аз уфуқ соқии субҳ соғар,
Баромад турунҷи зар аз ҷайби ховар. *Мушфиқӣ*

**турунҷ задани арӯс бар домод** расмест, ки дар вақти овардани арӯс пеши домод, ҳамин ки ба дарвозаи хонааш наздик мешаванд, домод бар арӯс ва арӯс бар домод турунҷ меандозанд, ки гӯё ин турунҷро аз тилло месохтаанд; **теғу турунҷ бар даст будан** ба ҳайрату саросемагӣ дучор шудан (мисли занҳои **Миср,** ки чун ҷамоли Юсуфро диданд, аз ҳайрату саросемагӣ ба ҷои турунҷ дасти худро буридан гирифтанд).

Аз Юсуфеаш ба ҳафт хиргоҳ
Сад теғу турунҷ бар кафи мо. *Файзӣ*

**ТУРУНҶИДАН** ترنجيدن *ниг.* **таранҷидан.**

**ТУРУШ**||**ТУРШ** ترش яке аз мазаҳои аслӣ мисли мазаи лиму, сирко ва ғ.; ◇ **абрӯ туруш кардан** бадқавоқ шудан, бадқаҳр шудан.

Ман худ зи дасти ҳаҷри ту дар талхии ҷон канданам,
Абрӯ туруш карда марав, эй турки хашмолуди ман! *Хисрави Деҳлавӣ*

**лаб туруш кардан** беэътиноӣ кардан, беэътиборӣ кардан.

Дар бӯса лаб туруш кунию ҷон барад лабат,
З-он чошнии сирка, ки дар ангубин ниҳад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТУРУШРУХСОРА**||**ТУРШРУХСОРА** ترش‌رخساره *ниг.* **турушрӯ(й).**

Маликро буд зангӣ посбоне,
Турушрухсорае, каҷ-маҷзабоне. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТУРУШРӮ(Й)**||**ТУРШРӮ(Й)** ترش‌رو(ی) бадқавоқ, тирарӯй.

Агар ҳанзал хӯрӣ аз дасти хушхӯй,
Беҳ аз ширинӣ аз дасти турушрӯй. *Саъдӣ*

**ТУРУШРӮЙӢ**||**ТУРШРӮЙӢ** ترش‌روئی бадқавоқӣ, тирарӯӣ.

Маҳи баққол чун сиркаҳ бувад, кораш турушрӯӣ,
Забони пистааш дорад ба мардум кишмишигӯӣ. *Сайидо*

**ТУРФ** ترف *шакли дигари* **турб.**

Ва дӯш нома расидам яке зи хоҷа Насир,
Миёни нома ҳама турфу ғӯраву ғанҷол. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ТУРФА** *а.* طرفه чизи нав, чизи камьёб, нодир; аҷаб, аҷоиб, ҳайратангез.

Гӯйро турфа набошад, ки рабоянд халоиқ,
Турфа он гӯи занахдон, ки дили халқ рабояд. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳазрати устоз ... турфа намоише ва аҷаб ҳайрате доштанд. *Садри Зиё*

◇ **Турфаи Бағдод** лақаби марди бозигаре.

Даст бигирад зи Бӯҳанифа расулат,
Турфатар аст ин масал зи Турфаи Бағдод. *Носири Хисрав*

**ТУРШ** ترش *ниг.* **туруш.**

**ТУРШИДАН** ترشيدن турш шудан.

**ТУРШРУХСОРА** ترش‌رخساره *ниг.* **турушрухсора.**

**ТУРШРӮ(Й)** ترش‌رو(ی) *ниг.* **турушрӯ(й).**

**ТУРШРӮЙӢ** ترش‌روئی *ниг.* **турушрӯйӣ.**

**ТУТ**||**ТУД** توت||تود меваи хурде, ки мазаи ширин дорад

ва барги дарахти он ба кирмаки пиллаи абрешим хӯронда мешавад.

Ду навбова ҳам туду ҳам барги туд
Зи ҳалвову абрешум овард суд. *Низомӣ*

**ТУТАК||ТӮТАК** توتک сурнай, нае, ки чӯпонон менавозанд.

Зи шадди тутаки ӯ андак-андак
Хирад қолиб тиҳӣ созад чу тутак. *Мӯҳсини Таъсир*

**ТУТИЁ** توتیا туршии руҳ, ки онро дар қадим чун доруи дарди чашм кор мефармудаанд, санги сурма; доруи мураккаб, ки барои равшании чашм ба кор мебаранд.

Дар ин замона агар хоки по намегаштем,
Ба чашми аҳли назар тутиё намегаштем. *Сайидо*

**ТУТМОЧ** *т.* تتماج угро; шӯрбои угро, оши угро.

То ки тутмоче пазад авлодро,
Дид он бози хуши хушзодро. *Румӣ*

**ТУТРӢ** تتری *ниг.* **татрӣ.**

**ТУТУ||ТӮТӮ** توتو пӯст, парда, мас. пардаҳои пиёз.

**ТУТУН** *т.* توتون гиёҳи буттамонанд, ки баргҳои он ба истеҳсоли тамоку ба кор бурда мешавад.

**ТУТУҚ** تتق парда, чодир; чимилиқ, саропарда.

Каримае аз кароими султон, ки ҳаҷланишини тутуқи исмат буд, хутба намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Тахт заданду тутуқ овехтанд,
Арши дигар бар замӣ ангехтанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТУФ** تف оби даҳон; **туф кардан** оби даҳон партофтан, хаво додан.

Эй бурида он лабу халқу даҳон,
Ки кунад туф бар сӯи моҳ(и) осмон,
Сӯи гардун туф наёбад маслаке,
Туф ба рӯяш боз гардад бе шаке. *Румӣ*

**ТУФАЙЛ** *а.* طفیل **1.** меҳмони нохонда, меҳмоне, ки бо меҳмони хонда омадааст; *маҷ.* муфтхӯр.

Чун магас хони лаимонро нахоҳам шуд туфайл,
Чун сурохӣ пеши ҳар коса фурӯ ноям сарам.
*Носири Хисрав*

**2.** номи шахсе аз қабилаи банӣ-Умайяи араб, ки бисьёр камбағал буда ба меҳмониҳои касон нохонда мерафт.

**ТУФАЙЛИХӮР** طفیلیخور муфтхӯр.

Бинвоз ба як новакам, эй турк, ки боре
Ман низ туфайлихӯри оҳуи ту бошам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТУФАЙЛӢ** طفیلی меҳмони нохонда, касе, ки бехабар ба меҳмонии касе меравад; *маҷ.* муфтхӯр.

Бонуи шарқу ғарб, ки чун хон ниҳад ба базм,
Анҷо магасмисол туфайлии хони ӯст. *Хоқонӣ*

**меҳмони туфайлӣ** меҳмони нохонда, ки ҳамроҳи меҳмони хонда ба меҳмонӣ меравад.

Таваққӯъ бештар аз ошиқон бо булҳавас дорад,
Каримон дӯстдар доранд меҳмони туфайлиро.
*Соиб*

**ТУФАҚ** تفک най ё чӯби дарози дарунхолӣ, ки аз он бо зӯри нафас гулӯлаи чӯбӣ ё гилӣ меандохтаанд.

Мисли симурғ, ки тӯфон набарад аз ҷояш,
На чу гунҷишк, ки афтад ба дами боди туфак.
*Ибни Ямин*

Туфаки бехатои шоҳи ҷаҳон
Нуқта аз рӯи ҳарф бардорад. *Абӯтолиби Калим*

**ТУФАНГ** تفنگ милтиқ.

З-он хурӯше, ки дошт тӯпу туфанг,
Мепарид аз рухи қиёмат ранг. *Бедил*

Мардуми шаҳр, ки гоҳе овози тӯпу туфангро нашунида буданд..., гумон мекарданд, ки ғазва низ чун маъракаи гуштигирӣ будагист.
*Аҳмади Дониш*

**ТУФАФКАН** تفافکن туфкунанда; *маҷ.* дашномдиҳанда, ҳақораткунанда.

Ту дар банди зевар паи дигарон,
Туфафкан ба рӯи ту донишварон. *Ҷомӣ*

**ТУФУ** تفو оби даҳон, туф; туф кардан.

Туфу бар чунон мулку давлат, ки ронд,
Ки шунъат бар ӯ то қиёмат бимонд. *Саъдӣ*

**ТУФУЛАТ||ТУФУЛИ(Й)ЯТ** *а.* طفولت||طفولیت кӯдакӣ, тифлӣ, бачагӣ, даврай бачагӣ.

Ёд дорам, ки дар айёми туфулият мутааббид будаме ва шабхез. *Саъдӣ*

Парварида аз туфулийят ба ноз
Дар канори лутфаш он икромсоз. *Румӣ*

**ТУХМ** تخم **1.** донаи ҳар чизе.

Тухм агар ҷав бувад, ҷав орад бар,
Бачасанҷоб зояд аз санҷоб. *Носири Хисрав*

**тухм (ё дона) фишондан** тухм коштан.

Ман аз ҳар се дона, ки доно фишонд,
Дарахте барӯманд хоҳам нишонд. *Низомӣ*

Бар он хӯрд, Саъдӣ, ки бехе нишонд,
Касе бурд хирман, ки тухме фишонд. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* нутфа, манӣ; асл, нажод.

Сиёвахши радро бародар манам,
Зи як тухму буньёду як гавҳарам. *Фирдавсӣ*

Бигӯ мар-маро, то кӣ будам падар?
Киям ман ба тухм, аз кадомин гуҳар. *Фирдавсӣ*

**3.** *байза*, *байзаи* мурғ; ◇ **тухми амал** меҳнату заҳмат.

Замини шӯра сунбул бар наёрад,
Дар ӯ тухми амал зоеъ магардон! *Саъдӣ*

**тухми ҳаром** ҳаромзода; **барафтодани тухми** *чизе* нобуд ва маъдум шудани чизе; **тухми пайванди** *касе* **коштан** дар дил меҳри одамон парвардан.

Қай хӯрад бар зи ту, ки ту ҳаргиз
Тухми пайванди кас накоштай? *Анварӣ*

**тухм дар шӯра афшондан** кори бефоида кардан, меҳнати беҳуда кардан; **тухми мурғаш зарда надорад** *зарб.* ӯ қаллоб ва фиребгар аст; **тухми дузарда мекунад** *зарб.* ӯ бисьёр азиз аст.

**ТУХМА I** تخمه *ниг.* **тухм 2.**

Ман аз тухмаи Баҳману пушти Қай,
Куҷо тарсам аз румии сустпай? *Низомӣ*

**ТУХМА** II تخمه *тиб.* сахтшавии меъда, бадҳолӣ аз зиёд хӯрдан, касалии меъда аз бисьёр хӯрдани чизе.

Ба юмни калла он миқдор серам,
Ки гоҳе тухмаю гоҳе заҳирам. *Савдо*

**ТУХМБОЗ** تخم‌باز он кӣ тухмбозӣ мекунад; *ниг.* **тухмбозӣ.**

Дӣ ба шӯхи тухмбозе қасди ёрӣ сохтам,
Ҷамъ кардам дилбаронрову қаторак бохтам.
*Сайидо*

**ТУХМБОЗӢ** تخم‌بازی бозии маъруф байни ду кас, ки тухми пухтаро бо тухми дигар аз нугаш ё аз поёнаш мезананд ва тухми ҳар кас ки нашиканад, бурд аз ӯст ва тухми шикастаро мегирад.

**ТУХМКОР** تخم‌کار қасе, ки тухм мепошад, деҳқон, барзгар.

Дили тухмкорон бувад ранҷкаш,
Чу хирман барояд, биханданд хаш. *Саъдӣ*

**ТУХМОҚ||ТУҚМОҚ||ТУҚМОК** *т.* تخماق||طوقماق||طوقماک болғаи чӯбин, кулӯхкӯб.

То банд нагардад ба замин аввал мех,
Тухмоқ ба фарқаш натавон мӯҳкам зад.
*Яҳёи Кошӣ*

**ТУШБЕРА** توشبیره хӯроке, ки гӯшти кӯфтаро ба порчаҳои хамири тунук печонда, дар об меҷӯшонанд.

Садафосо зи дарьёи табақ тушбера берун шуд,
Ки чанголи ҳарифон бурд гавҳарҳои ғалтонро.
*Савдо*

**ТУЮЛ||ТИЮЛ** *т.-м.* تیول *таър.* замину мулку обе, ки подшоҳон ба тобеони худ, махсусан ба мансабдорони ҳарбӣ, медоданд, ки аз даромади он фоида баранд; иқтоъ.

**ТУҒ** *т.* توغ *ниг.* **тӯғ.**

**ТУҒОТ** *а.* طغات *ҷ.* **тоғӣ.**

Он сарзаминро аз усот ва туғот пок созанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ТУҒРИЛ||ТУҒРАЛ||ТУҒРУЛ** *т.* طغرل **1.** навъе аз боз, шоҳин; **2.** номи яке аз подшоҳони салҷуқӣ.

Туғоншоҳи мурғону Туғрил ба ном,
Ба султонӣ-андар чу туғрул тамом. *Низомӣ*

**ТУҒРО** *т.*طغرا **1.** *таър.* гулхате, ки аз ҳарфҳои аввали ном ва лақаби шоҳ дар сари фармонҳои шоҳон навишта мешуд; *маҷ.* фармони шоҳ.

Ҷомиё, туғрои давлат хоҳӣ аз султони ишқ,
Хатти расвоӣ бикаш маншури ному нангро. *Ҷомӣ*

**2.** навъе аз хати насх.

**ТУҒРОКАШ** طغراکش он кӣ бо хати туғро менависад; туғронавис.

Эй ки иншои Аторуд сифати шавкати туст,
Ақли кул чокари туғрокаши девони ту бод!
*Ҳофиз*

**ТУҒРОМИСОЛ** طغرامثال монанди туғро.

Бар абрӯят он қавси туғромисол,
Ки туғро кашад бар мисолат ҷамол. *Хоҷу*

**ТУҒРОНАВИС** طغرانویس *ниг.* **туғрокаш.**

Матбӯътар зи нақши ту сурат набаст боз
Туғронависи абрӯи мушкинмисоли ту. *Ҳофиз*

**ТУҒРУЛ** *т.* طغرل *ниг.* **туғрил.**

**ТУҒЬЁН** *а.* طغیان **1.** аз ҳад гузаштан, аз ҳад таҷовуз кардан; саркашӣ; шӯриш.

Дағдағаи туғьён дар буньёди эътиқодаш роҳ ёфта. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** обхез, аз ҳад зиёд боло шудани оби дарьё.

**ТУҚМОҚ||ТУҚМОК** *т.* طوقماق||طوقماک *ниг.* **тухмоқ.**

**ТУҚО** *а.* تقی парҳезгорӣ.

**ТУҲАФ** *а.* تحف *ҷ.* **тӯҳфа.**

Туҳаф ва ҳадоё таслим карданд. *Авфӣ*

**ТУҲИДАСТ** تهی‌دست *ниг.* **тиҳидаст.**

**ТУЧАБА||ТУЧИБА** توجبه селоб; обхез.

Худ туро ҷӯяд ҳама хубиву зеб,
Ҳамчунон чун туҷаба ҷӯяд нишеб. *Рӯдакӣ*

**ТӢ** تی *шакли кӯтоҳшудаи* **тиҳӣ.**

Лофу даъвӣ бошад ин пеши ғуроб,
Дег тию пур яке назди зубоб. *Румӣ*

**ТӮ** I تو **1.** қабат, ло; **сад тӯ** сад қабат; *маҷ.* бисьёрқабат; **тӯ ба(р) тӯ** қабат ба қабат, печ дар печ, дарун ба дарун.

Бар он бебаҳо чарми оҳангарон
Баровехтӣ тӯ ба тӯ гавҳарон. *Фирдавсӣ*

Сабо зи ҳоли дили танги мо чӣ шарҳ диҳад,
Ки чун шиканҷи варақҳои ғунча тӯ бар тӯст.
*Ҳофиз*

**2.** дохил, дарун.

Чун ғунча бастаам сари дилро ба сад гиреҳ,
То бӯи рози ишқ наёяд зи тӯи дил.
*Салмони Соваҷӣ*

**ТӮ** II تو саршир, қаймоқ.

Мо ба гуфтори хушат хӯ кардаем,
Мо зи шири ҳикматат тӯ хӯрдаем. *Румӣ*

**ТӮБРА** توبره **1.** тӯрба, ёмхалта, халтаи банддоре, ки ба он коҳу ҷаву алаф мегиранд ва бар сари асп, хар ва ғ. меовезанд.

Бипӯшон ба баргустувон-бар бараш,
Яке тӯбра(и) коҳ кун бар сараш. *Фирдавсӣ*

**2.** халта, халтаи фақирон.

Ёд надорӣ, ба ҳар баҳор чаддат
Тӯбра бардошта зи баҳри саморӯғ? *Мунҷик*

**ТӮДА** توده **1.** ҳар чизе, ки болои ҳам рехта тӯб карда шуда бошад, анбӯҳ, ғарам.

Аз ин кардан ба duздӣ сина таслим
В-аз ӯ тороҷ кардан тӯдаи сим. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** тал, пушта.

**ТӮЗ** توز **1.** пӯсти дарахти сахт, ки бар камон, зини асп ва ғ. мепечондаанд.

Дар камони сапед тӯз ниҳод,
Бар сиёҳ аждаҳо камин кушод. *Низомӣ*

**2.** номи шаҳре дар Эрони қадим, назди шаҳри Аҳвоз.

**ТӮЗА** توزه *ниг.* **тӯз 1.**

**ТӮЗИДАН** توزيدن **1.** андӯхтан, ҷамъ кардан; **2.** тохту тороҷ кардан, талаву толон кардан.

**ТӮЗӢ** توزى **1.** аҳли шаҳри Тӯз.

Ба гетӣ надорам касе ҳамнабард,
Зи румиву тӯзиву озодмард. *Фирдавсӣ*

**2.** либоси тунуки тобистонӣ, ки аз катон бофта мешавад.

Маҳ дар ҳавои Бобул
Чун як қавора тӯзӣ. *Хоқонӣ*

**ТӮЙ** *т.* توى||طوى **ҷашн, ид,** маросими хурсандӣ, ки ба муносибати арӯсӣ ва ғ. барпо мешавад.

Баҳоргоҳ дар Қароқурум ҳамчунин тӯйҳо карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз он ҷумла дар тӯи хатнаи амир Ҳайдар аз уламо ду-се тан дар валимаи ӯ ҳозир буда. *Аҳмади Дониш*

**ТӮЛ||ТУЛ** *а.* طول **1.** дарозӣ; *муқобили* **паҳно 1; тӯли амал** дарозии амал, давомнокии орзу.

Қай шавам мунфаили табъи ҳаваспарвари хеш,
Агар ин аст тақозои дил аз тӯли амал. *Хотиф*

**ба тӯл анҷомидан** тӯл кашидан, дер давом кардан.

Ин дафъа муддати ғайбаташон ба тӯл анҷомид. *Садри Зиё*

**2.** қад, қомат, қадду қомат.

Искандар марде будааст бо тӯлу арз. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Гурезон газ-газ аз болои ту сарв,
Накарда арз пеши қоматат тӯл. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **тӯли зайл** саховат, ҷавонмардӣ.

**ТӮЛОНӢ** طولانى дароз.

Шоҳи қаландарон чун ин достон шуниданд, фурсате тӯлонӣ сар дар пеш афкананд. *Садри Зиё*

**ТӮМОН||ТУМОН** *т.-м.* تومان **1.** даҳ ҳазор.

Буқо Темур бо тӯмоне лашкар бар сари роҳи Мадоин ва Басра нишаста буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** *таър.* вилояте, ки аз он даҳ ҳазор марди ҷангӣ мегирифтанд; **3.** воҳиди маъмурии территориявӣ дар аморати Бухоро, ки аз якчанд деҳа иборат буд; район.

Қозӣ Кароматуллоҳ ном марде бесавод ба қазои тумони Хайробод мансуб буд. *Садри Зиё*

**ТӮМОР||ТУМОР** طومار||تومار нома, мактуби дароз, номае, ки ба шакли лӯла печонда шуда бошад.

Тӯморе бинавишт ва ба наздики ӯ фиристод. *Авфӣ*

Сад солат агар зи макри ӯ гӯям,
Хонда нашавад хате зи тӯморе. *Носири Хисрав*

◇ **як тӯмор гуфтан** бисёр гап задан.

**ТӮП I** توپ ҳаппак.

**ТӮП II** توپ навъи яроқи оташбор аст, ки гулӯлаи оҳанин ё биринҷӣ дорад ва бар болои чарх шинонда шудааст.

**ТӮП III** توپ як банд аз матоъ, ки ба андозаи муайян печонда шуда бошад.

**ТӮРА I** توره *таър.* **1.** лақаби валиаҳдони салтанати Бухоро.

Ва фармуд ба мушир, ки тӯраро ба хафа шудан намонед. *Аҳмади Дониш*

**2.** лақаби хешовандони наздики амир дар аморати Бухоро.

**ТӮРА II** *т.* توره расму одат, қонун, махсусан қонуни Чингиз.

Дар тӯраи Чингизхон ин қоида қарор ёфта буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Тӯраатро шиканӣ, боз бибандӣ, донам,
Ин шикаст аз паи имони ман омӯхтаӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ТӮСӢ** طوسى номи матоест, ки дар шаҳри Тӯс бофта мешуд; матои сурхранг ё ҷигарӣ.

**ТӮТАК** توتک *ниг.* **тутак.**

**ТӮТИВОР** طوطىوار монанди тӯтӣ.

**ТӮТИЁ** توتيا *ниг.* **тутиё.**

**ТӮТӢ** طوطى парандаи хушранг, ки тақлиди гапи одамро мекунад.

Ҳарчанд сухан гӯяд тӯтӣ, нашиносад
Онро, ки ҳамегӯяд ҳаргиз сару сомон. *Носири Хисрав*

◇ **тӯтии зарринқафас** *киноя аз* қалам; **тӯтии паси оина** тӯтие, ки рӯ ба рӯи вай оинае гузошта дар паси он истода гап мезананд ва тӯтӣ хаёл мекунад, ки тӯтие дар оина гап мезанад ва ба он бо ҳамон овозҳо ҷавоб медиҳад ва ба ин тариқ гап заданро ёд мегирад; **тӯтии шакарзабони Деҳлӣ** *киноя аз* Хисрави Деҳлавӣ.

Тӯтии шакарзабони Деҳлист,
Шириниии нутқи ӯ ҷибиллист. *Ҳилолӣ*

**тӯтиёни Ҳинд** *киноя аз* шоирони Ҳиндустон.

Шаккаршикан шаванд ҳама тӯтиёни Ҳинд
З-ин қанди порсӣ, ки ба Бангола меравад. *Ҳофиз*

**ТӮТӮ** توتو *ниг.* **туту.**

**ТӮФИДАН** توفيدن ларзидан, ҷунбидан.

Битӯфид дашту баромад хурӯш,
Ту гуфтӣ ҳаме кар кунад наъра гӯш. *Фирдавсӣ*

**ТӮФОН** *а.* طوفان **1.** бӯрон, туғён; обхез, талотум, гирдбод.

Дар хонаи мӯр шабнаме тӯфон аст. *Зарбулмасал*

**2.** *маҷ.* умуман чизе, ки бар чизҳои дигар ғолиб меояд.

Ҳар диле, к-аз қибали шодӣ ӯ шод бувад,
Гарш тӯфони ғамон борад, ғамгин накунад. *Сӯзанӣ*

◇ **тӯфони Нӯҳ** дар афсонаи динӣ обхези калоне, ки гӯё дар замони Нӯҳи пайғамбар саросари дунёро ғарқ карда буд ва аз он фақат Нӯҳ дар киштие бо хешовандонаш ва ҳайвонот халос шуда буд.

Аз оби дида сад раҳ тӯфони Нӯҳ дидам,
Аз лавҳи сина ҳаргиз нақшат нагашт зоил. *Ҳофиз*

**тӯфон зи тануре пиразан хост** *зарб.* одамони зулмдида сабаби табаддулоти калон мегарданд.

**ТӮХТАН** توختن 1. ҳосил кардан, ба даст даровардан, пайдо кардан.

Надонӣ ҳаме ҷуз бад омӯхтан,
Буридан зи некӣ, бадӣ тӯхтан. *Фирдавсӣ*

2. пардохтан, қарзро адо кардан.

Ба ҷумла хоҳам якмоҳа бӯса аз ту, буто,
Ба кич-кич нахоҳам, ки фоми ман тӯзӣ. *Рӯдакӣ*
*Шабу рӯз кораш будӣ сӯхтан,*
Ҳамон воми бодафраҳӣ тӯхтан. *Фирдавсӣ*

**ТӮШ I** توش *ниг.* **тӯша.**

Аҳвале дубин чу бебар шуд зи тӯш,
Аҳвале сад бинӣ, эй модарфурӯш! *Румӣ*

**ТӮШ II** توش қувват, қудрат, тоқат.

Дар тоат бе тоқату бе тӯш чорӣ?
Эй, гоҳи ситамгорӣ бо тоқату бо тӯш!
*Носири Хисрав*

**ТӮША** توشه хӯрокворӣ, захираи хӯрок, захираи хӯрок барои роҳ, озуқаи роҳ; **тӯша пардохтан** озуқа тайёр кардан, хӯрок ба даст овардан.

Агарчи ба зарқу фусун сохтан
Нашояд чу Чин тӯша пардохтан ... *Низомӣ*

◇ **тӯшаи чашм** нигоҳи бисьёр, бисьёр нигоҳ кардан.

*Нигаҳ мекард моҳ аз гӯшаи чашм,*
Дилаш пур менагашт аз тӯшаи чашм.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ТӮЪМА** *а.* طعمه хӯрок, таом, қут, луқма.

Уқобе ба бӯи тӯъма дар парвоз омада буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳар кӯчо тӯъмае бувад — магасест. *Зарбулмасал*

**ТӮЪМАХОР** طعمه‌خوار *хӯрандаи хӯрок, хӯрокхӯр, насибахӯр.*

Оби тутмоҷе нарезӣ дар мағор,
То саге ҷанде набошад тӯъмахор. *Румӣ*

**ТӮҒ I||ТУҒ** *т.* توغ дарахтест, ки ҳезуми он муддати дароз месӯзад.

Гӯй ҳамчун фалон шудам, на, ҳамоно
Ҳаргиз чун уд кай тавонад шуд тӯғ? *Мунҷик*

**ТӮҒ II** *т.* طوغ *ниг.* **тӯқ.**

**ТӮҒРӢ** *т.* توغری рост, дуруст, аниқ.

Тӯғрӣ агар кашӣ буҷул,
Гум нашавад ҳисоби пул. *Савдо*

**ТӮҚ||ТӮҒ** *т.* طوق||طوغ *мӯи думи асп, ки ба байрақ мебастаанд;* байрақ, алам, парчам.

Сараш моҳи заррину тӯғаш бунафш,
Ба зар бофта парниёнӣ дурафш. *Фирдавсӣ*

Мазори ҳазрати эшон ... бо тӯғу чавгон дар камоли иштиҳор аст. *Садри Зиё*

**ТӮҚМОҚ** *т.* طوقماق *ниг.* **тухмоқ.**

**ТӮҚСОБА** *т.* توقسابه яке аз мансабҳои сипоҳиёни Бухоро дар асрҳои охир.

Ба шиддат гурезон омаданд ва худро ... ба канори *амлокдор,* яъне Мирзо Муҳаммадамини тӯқсоба, афканданд. *Садри Зиё*

**ТӮҚУМ** *т.* توقوم||توقم полони хар; ◇ **тӯқум дигар кардан** либос иваз кардан, либоси дигар пӯшидан; зоҳиран дигар шудан.

**ТӮҚУМДӮЗ** توقوم‌دوز||توقم‌دوز косибе, ки тӯқуми хар медӯзад.

Шӯхи тӯқумдӯзи ман ҳаргиз маро ёвар нашуд,
Пушту рӯ шуд кору бораш, тӯқумаш дигар нашуд.
*Сайидо*

**ТӮҲМАТ** *а.* تهمت бӯҳтон; беасос гунаҳкор кардан, айбдор кардан.

Марди соҳибмол, ки ... ҳеч гуна алоқа ба ин баёнот надорад, аз тӯҳмату бӯҳтони асас ҳаросид.
*Аҳмади Дониш*

**тӯҳмат бастан** бӯҳтон кардан; бо шубҳаву гумони бад таъна зада муттаҳам кардан.

Нигар, то бар ман ин тӯҳмат набандӣ,
Ки ҳаргиз н-ояд аз ман нописандӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ТӮҲМАТОЛУД||ТӮҲМАТОЛУДА** تهمت‌آلود||تهمت‌آلوده бадном, айбдоршуда, беасос гунаҳкоршуда.

Чеҳраву рангу руху одати обо супуранд,
Тӯҳматолуда нагарданд ба дигар сабабе. *Манучеҳрӣ*

**ТӮҲР** *а.* طهر 1. пок гардидан; 2. бас шудани ҳайзи зан; давраи миёни ду ҳайз.

Пок, к-ӯ аз ҳавз маҳҷур уфтод,
Ӯ зи тӯҳри хеш ҳам дур уфтод. *Румӣ*

**ТӮҲФА** *а.* تحفه ҳадья, бахшиш, пешкаш; армуғон, раҳовард, савғотӣ.

Як нафар аз таломизаашон ... як адад аз кампали мазкур ба расми армуғону тӯҳфа ба хизматашон овард. *Садри Зиё*

# У

**У** ҳарфи бисту якӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Ҳарфи у дар аввали калимаҳое навишта мешавад, ки онҳо дар алифбои арабии тоҷикӣ бо алиф ё айни пешдор (бо замма), мас. умед — امید, умр — عمر ва инчунин бо алифу вов ё бо айну вов, мас. уфтодан — اوفتادن, ур — عور сар мешаванд; дар миёни калимаҳо — ба ҷои замма (пеш) ва дар охири калимаҳо — ба ҷои вов, мас. сухан — سخن, дору — دارو меояд.

**УБАЙД** *а.* عبید 1. *шакли тасғири* **абд;** 2. номи мардона.

**УБАЙДУЛЛАҲӢ** عبیداللهی мансуб ба номи Хоҷа Аҳрор, ки рӯҳонӣ ва феодали калони асри XV буд.

Зад ба ҷаҳон навбати шоҳаншаҳӣ,
Кавкабаи кӯси Убайдуллаҳӣ. *Ҷомӣ*

**УБАЙДӢ** عبیدی тангае, ки ба номи Убайдуллохони ӯзбек (хони Бухоро дар нимаи аввали асри XVI) сикка зада шудааст.

Ва маблағи панҷсад убайдӣ ва сарупои муносиб ва асп бо зину лаҷом инъом фармуданд. *Восифӣ*

**УБАР||УБАРА||УБРА** ابر\|\|ابره паррандаест баробари мурғобӣ, ки рангаш зарду сиёҳ аст; чарз, хубара.

Рӯзе, ки бози қаҳри ту парвоз мекунад,
Дар чанги ӯ уқоби фалак мурғи убраст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**УББАҲАТ** *а.* ابهت шукӯҳ, шавкат.

Рӯзе бо уббаҳат ва шавкати тамом аз бозори Шероз мегузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Аммо Наҷми Сонӣ бар осмони уббаҳат ва қаҳрамонӣ ба навъе ба ҷилвагарӣ омада буд, ки офтоби оламтоби сипеҳри лоҷвардӣ дар назари вай кам аз зарра менамуд. *Восифӣ*

**УББОД** *а.* عباد ҷ. **обид** II.

Унс дорад ҳамеша бо зуҳҳод,
З-он ки зуҳҳод бартар аз уббод. *Саноӣ*

Мусо бо сулаҳову зуҳҳоду уббод ба дуову зорӣ иштиғол намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**УБНА** *а.* ابنه *тиб.* як навъ касалии хориш, ки дар мақъад пайдо мешавад.

Ходиме некрӯй, лекин ба иллати убна гирифтор буд. *Авфӣ*

**УБОБ** *а.* عباب сел; борони сахт.

**УБРА** I ابره он чӣ бӯи бад дорад, бад.

Назди махдум фазли ту нуқс аст,
Пеши мазкум мушк убра аст? *Хоқонӣ*

**УБРА** II ابره *ниг.* **убар||убара.**

**УБУВВАТ** *а.* ابوت падарӣ.

Подшоҳро ирқи шафқати убувват дар ҳаракат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**УБУДИ(Й)ЯТ** *а.* عبودیت бандагӣ; хидматгузорӣ; ихлосу эҳтиром.

Назар пеши Ҳиммат рафт ва замини хидмат ба лаби убудийят бӯса дод ва шароити иззату адаб ба ҷой овард. *Яҳьёи Себак*

Ба сабаби вуфури ашғол фароғати ибодат ва лаззати убудийят наёбад. *Аҳмади Дониш*

**УБУР** *а.* عبور гузаштан, тай кардан; гузаштан аз оби ҷӯ, дарьё ва ғ.

Убайдуллохон ба киштии ғайрат барнишаста, аз дарьёи Сайҳун убур намуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

Гарчи маънӣ кард дар сурат зуҳур,
Мекунад маънӣ зи сурат ҳам убур. *Шоҳидӣ*

**УБУС** *а.* عبوس туршрӯӣ; чини абрӯ.

Убуси зӯҳд ба ваҷҳи хумор наншинад,
Муриди ҳиммати дурдикашони хушхӯям. *Ҳофиз*

**УБУСАТ** *а.* عبوست убусӣ, чини абрӯ кардан.

Ба аҷониби тафрит ва ба таърифи надомату убусат маъруф. *Насириддини Тӯсӣ*

Зи инфиоли убусат чунон гудохтаам,
Тавон зи чини ҷабинам муҳит об гирифт. *Шоҳин*

**УВАЙС** *а.* اویس гург.

**УВВОР** *а.* عوار як навъ паррандаи хурдҷуссаи кӯҳӣ.

**УВО** *а.* عوا овози баланд, уллос.

**УВОР** *а.* عوار *ниг.* **ивор.**

**УД** I *а.* عود як навъи асбоби торноки мусиқӣ; барбат.

Латофати дастони уд нағмаи ҳазордастон менамуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гуфтай: То кай Ҳилолӣ зор нолад ҳамчу уд,
Чун гирифторам ба чанги най, навоє чун кунам?
*Ҳилолӣ*

**УД** II *а.* عود **1.** чӯби хушбӯи сиёҳранг, ки одатан бо сӯзониданаш дар миҷмар хушбӯӣ медиҳад.

Яке гуфт: Ҳиндустон беҳтар аст,
Ки ҳезум ҳама уду гул анбар аст. *Низомӣ*

Дӯст ҳамон беҳ, ки балокаш бувад,
Уд ҳамон беҳ, ки дар оташ бувад. *Шамси Табрезӣ*

**уди қуморӣ** як навъи нағзи уд, ки дар Қумор (ё Кумор) ном вилояти ҷануби Ҳиндустон мерӯяд.

Уди қуморӣ аз ҷигарам гар кунӣ бухур
Хуноба аз мушаббаки миҷмар фурӯ чакад.
*Толиби Омулӣ*

**уду шакар сӯхтан** расмест, ки барои хушбӯӣ уду шакарро бо ҳам месӯхтанд.

Шакаррези он уди афрӯхта,
Адӯро чу уду шакар сӯхта. *Низомӣ*

**2.** умуман чӯб, ҳезум.

Уд бар оташ неҳу манқал бисӯз,
Ғам маҳӯр аз касрати сармои дай. *Ҳофиз*

Мебурд синон ба синаҳо зуд,
Чун оҳани тафта бар дили уд. *Шоҳин*

**3.** гиёҳе, ки барги ғафси каҷ дорад ва онро барои даво ва зинат истифода мебаранд; **уди хом** уди холис; уди тоза ва ҷавон, ниҳоли уд.

Сарое кунам пойбасташ рухом,
Дарахтони сақфаш ҳама уди хом. *Саъдӣ*

**УД** III *а.* عود устухони беҳи забон.

**УДАБО** *а.* ادبا ҷ. **адиб.**

Удаборо шарики давлат кард,
Давлати хоҷа давлати удабост. *Фаррухӣ*

**УДБЕЗ** عودبیز атрпош; хушбӯ.

То кушудӣ ду зулфи анбарсой,
Бод шуд удбезу нофакушой. *Шоҳӣ*

**УДВОН** *а.* عدوان душманӣ, адоват.

Дод биёбад заиф ҳамчу қавӣ з-ӯй,
Ҷавр набинӣ ба назди ӯву на удвон. *Рӯдакӣ*

Тоифае аз аҳли удвон бар перомуни хаймааш даромаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**УДДАТ** *а.* عدت тайёрӣ, омодагӣ, сохтусоз барои дафъи ҳоҷат.

Марди пурдил, ки шуд ба ҷанг фароз,
Беҳтарин уддатест умри дароз. *Саноӣ*

Агар шумо ба нафси хеш омада ба лашкар ва олат ва уддат мусоадат ва муованат намоед, вилоят ва лашкар ва хона ба шумо бимонад.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УДДӢ** *а.* عدى душман, адӯ, хасм.

Муовия гуфт: Ҳайҳот, эй уддӣ! Ту на ба сулҳ омадӣ, ба таҳдид омадаӣ ва маро ба ҳарб бим мекунӣ! *«Таърихи Табарӣ»*.

**УДОТ** *а.* عدات *ҷ.* **одӣ.**

Анбиёро имтиҳон карда удот,
То шуда зоҳир аз эшон мӯъҷизот. *Румӣ*

**УДСОЗ** عودساز уднавоз.

Сарои вушоқони маҷлисфурӯз,
Гаҳе удсозу гаҳе удсӯз. *Хоҷу*

**УДСӮЗ** عودسوز **1.** сӯзонандаи уд (*ниг.* **уд** II); **2.** бухурдон, миҷмар, манқалдони махсуси удсӯзӣ.

*Писар удсӯзро пур аз оташ кард.*
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Гумон баранд, ки дар удсӯзи синаи ман
Бимурд оташи маънӣ, ки бӯ намеояд. *Саъдӣ*

**УДУЛ** *а.* عدول **1.** аз ҳадди муайян гузаштан, таҷовуз намудан.

*Ман онам, ар ту на онӣ, ки будӣ андар аҳд,*
*Ба дӯстӣ, ки накардам зи дӯстит удул. Саъдӣ*

Аз нуктаи эътидол удул кард. *Авфӣ*

**2.** реҳлат кардан; *маҷ.* вафот кардан.

Қозӣ Исмоил аз маҳкамаи қазои дунёе ба дорулқузоти уқбо удул намуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**3.** *маҷ.* нофармонӣ кардан, гардантобӣ намудан.

Қас зи ҳукмаш сари удул надошт,
Ҳар чӣ фармуд, ҷуз қабул надошт. *Бедил*

**УДУССАЛИБ** *а.* عودالصليب ҷӯбе, ки аз он салиб месозанд, ҷӯби уд, ки аз он салиб сохта шудааст.

Чу он удуссалиб андар бари тифл
Салиб овезам андар ақл амдо. *Хоқонӣ*

**УДӢ** I عودى рангест моил ба сиёҳӣ (ба ранги **уд**).

**УДӢ** II عودى уднавоз.

**УЗАЙР** *а.* عذير номи яке аз пайғамбарони банӣ-Исроил.

Чу дӯзах бидонисту роҳи биҳишт,
Узайру Масеҳу раҳи Зардҳишт. *Фирдавсӣ*

**УЗАМО** *а.* عظما *ҷ.* **азим** одамони бузург, бузургон.

Фаребурз... бо узамои фурс... ба ҳудуди вилояти Афросьёб даромад. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЗБАК** ازبک *ниг.* **ӯзбак.**

**УЗБАКИЯ** ازبکیه *ниг.* **ӯзбакия.**

**УЗВ** *а.* عضو қисми андом, як қисми бадан, ҳамчун даст, пой, китф, сина ва м. ин.

Ҳар узв, ки шуд ба теғ афгор,
Бахшад намакаш фузунтар озор. *Шоҳин*

Ба ҳар узваш аз пӯст чандин гиреҳ,
Ту гӯӣ ба бар карда дорад зиреҳ. *Савдо*

**УЗЗО** *а.* عزى номи буте дар Арабистони пеш аз ислом.

Ин дуо бисёр кардему салот,
Пеши Лоту пеши Уззою Манот. *Румӣ*

Агар салобати ӯ бонг бар фалак назанад,
Ба холиқӣ диҳад иқрор Лоту Уззоро.
*Заҳири Форьёбӣ*

**УЗЛАТ** *а.* عزلت гӯшанишинӣ, хилватгузинӣ; мардумгурезӣ.

[Абӯзар бинни Муҳаммад]... боз ба Бухоро омад ва узлат [ихтиёр] кард то охири ҳаёт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Бар дили озод аз узлат мабанд афсурдагӣ,
Ҳар куҷо оби равон ях баст, санги мармар аст.
*Бедил*

**УЗЛАТГУЗИН** عزلت گزین гӯшанишин.

*Паноҳи пардаи исматнишинон,*
Аниси хилвати узлатгузинон. *Ҷомӣ*

**УЗЛАТДӮСТ** عزلت‌دوست *ниг.* **узлатгузин.**

**УЗЛАТӢ** عزلتى гӯшанишин, риёзаткаш.

**УЗМ** *а.* عظم *ниг.* **изам.**

**УЗМО** *а.* عظمى *муаннаси* **аъзам.**

Илме, ки кафили таҳқиқи кайфияту русуми тариқи таҳсили ин саодати узмо бошад, аҳамми улуму анфаи он тавонад буд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**УЗН** *а.* اذن гӯш.

Гарчи носехро бувад сад доия,
Пандро узне бибояд воия. *Румӣ*

**УЗОДА||ИЗОДА** *а.* عضاده пахлударӣ, бозуи дар.

**УЗОДОТ||ИЗОДОТ** *а.* عضادات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **узода||изода;** **2.** сутунҳо ва дастакҳои ҷӯбин.

Пеши маснади султон тораме зада, алвоҳ ва узодоти он ба масомир ва шӯшаҳои зар устувор карда. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЗОР** *а.* عذار *ниг.* **изор** III.

**УЗР** *а.* عذر сабаб ва далеле, ки пас аз рафтори нодурусте ва барои афви гуноҳе оварда мешавад.

Ҳар узр, ки гуфтаӣ, қабул аст,
Маъзур, ки хотирам малул аст. *Шоҳин*

**узри бадтар аз гуноҳ** узре, ки аз гуноҳ вазнинтар буда, боиси афзоиши шармандагии маъзаратхоҳ мешавад; **узри ланг** *киноя аз* узри заиф, узри зӯрбазӯракӣ.

Мавсими пои гул асту сояи беду чанор,
Пой аз масҷид ба узри ланг мебояд кашид. *Соиб*

**узри мақбул** узри писандида, узре, ки қобили қабул аст; **узри тақсир** баҳонаи норасоӣ, маъзарати нотавонӣ, узри кӯтоҳӣ ва гуноҳ.

Рӯй аз он ранҷ дар худо овард,
Узри тақсири худ ба ҷо овард. *Низомӣ*

**узри қадам** *киноя аз* тавозӯе, ки барои меҳмон мекунанд; **аз сари узр** аз роҳи узр, аз рӯи узр, узргӯён, маъзаратхоҳон.

Дубора ҷавони некмаҳзар,
Гуфт аз сари узр, к-эй бародар ... *Шоҳин*

**узр гуфтан** бахшоиш пурсидан; **узр доштан** далел ва сабаб доштан.

Узр дорам, гар ҳунарҳои туро натвон шумурд,
Қатраи борони наврӯзӣ шумурдан кай тавон?
*Муиззӣ*

**ланг омадани узр** заифу суст будани узр.

Шамси Табрез, ҳар кӣ бе гу бизист,
Узри ӯ пеши халқ ланг омад. *Шамси Табрезӣ*

**узр ниҳодан** маъзур доштан; *маҷ.* аз баҳри чизе ё касе гузаштан.

Ҷанги ҳафтоду ду миллат ҳамаро узр бинеҳ,
Чун надиданд ҳақиқат, раҳи афсона заданд. *Ҳофиз*

Маломат мекунад ушшоқро зоҳид, бинеҳ узраш!
Агар диди ҷамолаш як назар, моро муофидӣ. *Савдо*

**узр овардан** сабаб ва далел овардан барои маъзарат хостан, бахшоиш талабидан.

Чӣ узр орад равонат пеши додор,
Чу дар банди гунаҳ бошад гирифтор.
*Фахриддини Гургонӣ*

**узр хостан** мағфират талаб кардан, афв пурсидан, бахшоиш хостан.

Исҳоқ зуд фуруд омад ва дар пои Наср афтод ва замин бӯса дод ва узр хост. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маликро сирати ҳақшиносии ӯ хуш омад ва хилъату неъмат бахшид ва узр хост. *Саъдӣ*

**узр ҷустан** маъзарат хостан.

Ҳар киро тақсир беш, уммед беш,
Сарфаҳо дар узр ҷустан дидаам. *Ҷалоли Асир*

**УЗРНИЮШ||УЗРНИЮШОН** عذرنیوش||عذرنیوشان шунавандаи узр.

Афваш зи паи ҷурм бувад узрниюшон,
Ҳилмаш ба гаҳи афв чунон узрпазир аст. *Анварӣ*

**УЗРОВАР** عذرآور узргӯй, маъзаратпурс.

**УЗРОВАРӢ** عذرآوری маъзаратпурсӣ.

Ба узроварию забоноварӣ,
Намудӣ ба ҷону ба дил доварӣ. *Шодӣ*

**УЗРСАНҶ** عذرسنج узрхоҳ, маъзаратҷӯй.

Агарчанд мукрим бувад узрсанҷ,
Бидон, к-аз фузун хӯрдан ояд ба ранҷ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**УЗРСОЗ** عذرساز баҳоначӯй.

Чу шаҳ дид, к-он Хисрави узрсоз
Пиёда ба наздики ӯ шуд фароз ... *Низомӣ*

**УЗРХОҲ** عذرخواه узровар, пӯзишхоҳ.

Ҳама пеши Ковусшоҳ омаданд,
Ҷигархастаю узрхоҳ омаданд. *Фирдавсӣ*

Гуфт: Эй дилу дида хоки роҳат,
Қурбони забони узрхоҳат. *Шоҳин*

**УЗРХОҲӢ** عذرخواهی узр хостан, маъзарат пурсидан, авф талабидан.

Чӣ хуш аст он кӣ бинам ба ҷафо баҳоначӯяш,
Ки гаҳе ба ёдаш орам ба забони узрхоҳӣ. *Урфӣ*

Нома бинвишту узрхоҳӣ кард,
Арзи аҳволи бегуноҳӣ кард. *Мушфиқӣ*

**УЗУБАТ** *а.* عذوبت **1.** ширинӣ, ширин будан; **2.** *адш.* яке аз хусусиятҳои фасоҳат ва балоғати калом, хушояндӣ ва форамии сухан.

Андар ин байт аз маҳосин ҳафт санъат аст: аввал мутобиқ, дуввум мутазод, саввум муродиф, чаҳорум баёни мусовот, панҷум узубат, шашум фасоҳат ... *Низомии Арӯзӣ*

Масъуд маснавие дорад дар камоли салосат ва узубат. *«Хизонаи омира»*

**УЗУН** *т.* ازون дароз.

Саргузаштат чун шаби ялдо бувад дуру дароз,
Қисса кӯтаҳ кун, малол омад, мухаммас шуд узун.
*Файёз*

**УЗҲИЯ||УЗҲИЯТ** *а.* اضحیه||اضحیت ҳайвони қурбонӣ.

То лолаву насрин бувад, то Зӯҳраву Парвин бувад,
Бо ҷашни фарвардин бувад, то идҳои узҳия.
*Манучеҳрӣ*

**УЙМОҚ** *т.-м.* اویماق қабила, уруғ, эл.

**УЙМОҚОТ** اویماقات *ҷ.* **уймоқ.**

Он ҳазрат ... аз Қобул берун рафта, рост миёни уймоқот ва ҳазораҷоти ҳаволии Ғазнин даромад.
*«Таърихи Фаришта»*

**УКАН** *а.* عکن варами шикам аз фарбеҳӣ, шикамкалонӣ, баромадагии шикам.

Махрут соиде, ки набинӣ дар ӯ иваҷ,
Оғанда паҳлуе, ки набинӣ дар ӯ укан. *Ломеӣ*

**УКЗУБА** *а.* اکذوبه дурӯғ, гапи беасос.

**УКУЛ** *а.* اکول **1.** *ҷ.* **акл;** **2.** хӯрданӣ, хӯрокҳо.

Як замини хурраме бо арзу тӯл,
Андар ӯ бас неъмату чандин укул ... *Румӣ*

**УЛАВ** *т.* الو *ниг.* **улоғ** I.

**УЛАМО** *а.* علما *ҷ.* **олим.**

Тавонгарон уламоро ба гадой мансуб кунанду фуқароро ба бесарупоӣ таъна зананд. *Саъдӣ*

**УЛАНГ** I *т.* النگ *ниг.* **ӯланг** I.

**УЛАНГ** II *т.* النگ *ниг.* **ӯланг** II.

**УЛБА** *т.* البه таоме, ки дар офтоб пухта мешавад.

**УЛБО** *т.* البا таомест, ки аз дилу ҷигари бирьён иборат аст, қалияпӯтӣ, ҳасратулмулук.

**УЛБОҚ** *т.* الباق ҷомае, ки барои дафъи сармо сарпеч ҳам дорад.

**УЛВ** *а.* علو *аслаш* **улув(в).**

Ту он хоҷаӣ, к-аз раҳи улви шон
Бибӯсад замин пеши ту осмон. *Шоҳин*

**УЛВИЙЯТ** *а.* علویت бартарӣ, баландӣ.

**УЛВИНАЖОД** علوی‌نژاد баландпоя, олимартаба.

Ту низ он беҳ, эй пайки улвинажод,
Ки гирди ҷаҳон барнагардӣ чу бод. *Низомӣ*

**УЛВӢ** *а.* علوی баланд, боло; осмонӣ; он чӣ дар осмон аст; *муқобили* **сифлӣ.**

Махлуқоти олами улвӣ ва сифлиро хилъати вуҷуд пӯшонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**аҷроми улвӣ** ҷирмҳои осмонӣ, ситораҳо.

Сутурлобдонони ахтаршинос
Гирифтанд з-аҷроми улвӣ қиёс. *Хоҷу*

◇ **гулзори улвӣ** *киноя аз* ҷаннат, олами боло.

Бале, онро, ки бар гулзори улвӣ
Назар бошад, набинад сӯи сифлӣ. *Нозим*

**маркази улвӣ** нуқтаи баландӣ, нуқтаи боло.

Чун кини ӯ зӣ маркази улвӣ сафар кунад,
Аз бим ларза бар фалаку ахтар уфтад. *Анварӣ*

**нуфуси улвӣ** *д. киноя аз* малоика, фариштаҳо.

Ба ҷаҳду саъй худро мушобеҳи уқулу нуфуси *улвӣ гардонад. Аҳмади Дониш*

**обои улвӣ** *киноя аз* нӯҳ фалак ё ҳафт сайёра; *ниг.* **нӯҳ (нӯҳ фалак).**

Обои улвиянд маро хасм чун Халил,
Бонги ибо зи нисбати обо бароварам. *Хоқонӣ*

**улвӣ ва сифлӣ** (*ё* **суфлӣ**) мансуб ба улувв ва сифл, мансуб ба боло ва пастӣ, олӣ ва паст.

Дуйӯм маърифати аҷсоми басити мураккаб ва аҳкоми басоити улвӣ ва суфлӣ. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Вуҷуди улвию суфлӣ туӣ дар сурату симо,
Муроди ҷузъию куллӣ туӣ дар сирату сомон. *Муиззӣ*

**УЛИАЧНИҲА** *а.* اولی‌اجنحه 1. соҳибони болу пар, паррандаҳо; 2. *маҷ.* малоика.

Сақфи болои гулафшони улиачниҳаро
Дар ҳами сояи як гӯшаи шаҳпар гирад.*

**УЛИЛАБСОР** *а.* اولی‌الابصار соҳибони басират, доноён, ҳушмандон, хирадмандон.

Чун надорад басорат андар кор,
Нашунидаст «ё улилабсор»... *Саноӣ*

**УЛИЛАЛБОБ** *а.* اولی‌الالباب соҳибони ақлу хуш.

Ӯ ниҳод аз паи улилалбоб
Биму уммед дар намоиши хоб. *Саноӣ*

**УЛИЛАҶНИҲА** *а.* اولی‌الاجنحه *ниг.* **улиаҷниҳа.**

З-он пеш ки шамъи рухаш афрӯхта гардад,
Мурғони улилаҷниҳа парвонаи ӯянд. *Ҷомӣ*

**УЛКА||УЛКО** *т.* الکه||الکا *ниг.* **ӯлка.**

**УЛО** I *а.* علا баланд, бузург.

Офтобем бар сипеҳри уло,
Нафитад акси мо дигар суви мо. *Ҷомӣ*

**УЛО** II *а.* اولی якӯмин, нахустин, аввалин.

...Ва зоҳир гардониданн тартибу низоми сухан дар ҳар воқеа то бар ваҷҳи уло ва ухро адо карда ояд. *Низомии Арӯзӣ*

**дар уло** дар аввал, дар ибтидо.

Дар уло ба зикри ҷамил ва дар охират ба савоби ҷазил мағбути амсол ва ақрон гардонад. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЛОҒ** I *т.* الاغ улав, ҳайвони саворӣ, махсусан хар.

Сайид шоҳзодаро таҳсин фармуд ва дуо кард ва филҳол улоғ ҳозир сохт ва акобир имдод намуданд ва ба тарафи Балху Самарқанд равона шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Улоғе доштам, савор шуда ба азимати он, ки худро ба Ҷалолобод расонам, аз он навоҳӣ берун омадам. *Аҳмади Дониш*

**УЛОҒ** II *т.* الاغ пайванд; дарбеҳ, ямоқ.

Муқаррар шуд он, ки ба ҳар рӯи бар,
Ки бошад улоғи худаш з-остар. *Низоми Албиса*

**УЛОҚ** *т.* الاق бузе, ки кӯбкорӣ мекунанд, буз ё гӯсолаи дар бузкашӣ кашидашаванда.

Дар ҳами турраи шабранг диламро чу улоқ
Чӣ тақимҳо, ки ҳамон турки чапандоз накард. *Шоҳин*

**УЛУ** I *а.* علو *аслаш* **улув(в).**

Эҳ басо, меҳмон, ки бар ту фурӯ
Омад аз осмони қудсу улу... *Ҷомӣ*

**УЛУ** II *а.* اولو соҳиб.

**УЛУВ(В)** *а.* علو баландӣ, бартарӣ.

Аз улувви ҳиммати ӯ хуш омад. *Авфӣ*

**улувви насаб** наҷобат, калонзодагӣ.

Ҳамчу ин ҷоҳилони ҷоҳталаб,
Ки ғулӯ карда дар улувви насаб... *Ҷомӣ*

**улувви ҳиммат** баландии ҳиммат.

Камол, дар саги кӯяш улувви ҳиммат бин,
Ки ор оядаш аз ҳамдамию ёрии мо. *Камоли Хуҷандӣ*

**УЛУЗЗУЛМ** *а.* اولوالظلم ситамгорон, золимон.

В-ар қадамшон на бар раҳи амр аст,
Ин улуззулму он улулхамр аст. *Саноӣ*

**УЛУЛАМР** *а.* اولوالامر соҳиби ҳукму фармон, амир.

Эй шайх, ӯ халифаи улуламр аст, ҳурмати ӯро бояд нигоҳ дошт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**УЛУЛХАМР** *а.* اولوالخمر шаробхӯр, майхӯра.

В-ар қадамшон на бар раҳи амр аст,
Ин улуззулму он улулхамр аст. *Саноӣ*

**УЛУЛЪАЗМ** *а.* اولوالعزم соҳиби азму иродаи бузург, калонкор.

Дар он рӯз, к-аз феъл пурсанду қавл,
Улулъазмро тан биларзад зи ҳавл. *Саъдӣ*

Хоҳ дар базму хоҳ дар разманд,
Бетакаллуф ҳамон улулъазманд. *Бедил*

Чандин салотини улулъазм аз вилоят қасди Ҳинд карданд. *«Хизонаи омира»*

**УЛУМ** I *а.* علوم *ҷ.* **илм.**

Пас хосияти мардум тасаввур ва тасдиқи куллиёт аст ва истинбот кардани маҷҳулот аз улум ва синоат ва ин ҳама қуввати як нафс аст (2). *Ибни Сино*

Азбаски хӯрда дуди чароғ аз паи улум,
Набвад саҳифае, ки накарда бар ӯ гузор (1). *Восифӣ*

**улуми авоил** илмҳои аввалин, асосҳои илм.

*Ҳалокухон*... ҳикматдӯст буд ва ҳукаморо бар баҳси улуми авоил тарғиб фармудӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**улуми манқул** илмҳои ривоятӣ, ки иборат аз Қуръон, тафсир, ҳадис ва ғ. мебошад; **улуми маъқул** илмҳое, ки мансуб ба ақл ва муҳокима буда, аз мантиқ, фалсафа, риёзиёт ва ғ. иборат аст.

Қозиюлқузоти Бухоро мавлавӣ Иноятуллоҳ ҷомеи улуми маъқул ва манқул буд. *Аҳмади Дониш*

**улуми риёзӣ** илмҳои математикӣ, риёзиёт.

Абдураҳмони Хозин дар улуми риёзӣ мусаннафот дорад ва «Зичи сафоеҳ» аз муаллафоти ӯст. *«Равзат-ус-сафо»*

**улуми шеър** илмҳои назмшиносӣ, поэтика.

Ҳарчанд дар саноати нақшу улуми шеър
Ҷуз мар-туро набуд сазовор доштан... *Кисоӣ*

**улуми ғариб** илмҳои аҷоибу ғароиби асрҳои миёна аз қабили сеҳр, рамл, ҷафр, кимиё ва ғ.

Ба изҳори розн улуми ғариб
Рабоянд аз хони файзам насиб. *Бедил*

**улуми ҳикмат** илмҳои фалсафӣ.

Ва ин касро ба ҳаждаҳ ё нуздаҳсолагӣ улуми ҳикмат аз мантиқ ... маъқул шуд. *Ибни Сино*

**УЛУС** *т.-м.* الوس қабила ва сарзамини ӯ.

Абӯязид валади Буҷой ... ярлиғ ҳосил карда буд, ки дар Хуросон ҳокими улуси падари худ бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

Обоқохон ... баъд аз иқомати маросими тӯй ва таҳнияти ҷулус рӯй ба забт ва тартиби муҳиммоту масолеҳи улус ва лашкар овард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УЛУФ** *а.* الوف ҷ. **алф.**

... Ки пазируфт аз ӯ дирам ба улуф,
Зару гавҳар, ки нест ҷои вуқуф. *Саноӣ*

Чингизхон шаҳрро гирифта, ба замин ҳамвор сохта ва бино бар расму одати маълуф халоикро бар миот ва улуф қисмат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЛУФА** *а.* علوفه хӯрок, хӯрокворӣ, таом; таъминот.

Ва дигар рӯз амир Исмоил сипоҳи Амр-ул-Лайсро бинавохт ва улуфа дод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дамида бар сари хокам алаф, ки то донӣ,
Надод гардиши гетӣ улуфаи муфтам. *Шоҳин*

**УЛУФОТ** *а.* علوفات ҷ. **улуфа.**

Амволи ин вилоят ба марсумот ва улуфоти эшон вофӣ нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЛУҒ** *т.* الغ калон, бузург.

Қофиру тарсо, яҳуду габру муғ
Ҷумларо рӯ сӯи он султон(и) улуғ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**УЛУҚ** *а.* علوق муҳаббат, кашиш.

**УЛУҲИЯТ** *а.* الوهيت илоҳигӣ, худоӣ.

Гуфт: Ба хилофи он ёғии тоғӣ ба ғурури ин мамлакат даъвии улуҳият кард. *Саъдӣ*

Аз рутбаи салтанат даргузашта, даъвии улуҳият кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**УЛФАТ** *а.* الفت 1. дӯстӣ; ошноӣ, ихтилот; унс пайдо кардан.

Охири ҳар мадҳати ӯ меҳнатеро аввал аст,
Аввали ҳар улфати ӯ офатеро охир аст. *Муиззӣ*

Бо ман улфат ва мувофақат дошт. *Аҳмади Дониш*

**улфат гирифтан** *ба касе, чизе* одат кардан, унс гирифтан.

Гирифт улфат ба танҳоӣ чунонам дил, ки маъзурам,
Беҳ аз боғи ҷинон гӯям агар вайронаи худро. *Махфӣ*

2. ҳамнишин, ҳамсӯҳбат, ҳамкоса.

**УЛФАТГАРӢ** الفت گرى дӯстӣ пайдо кардан, дӯстӣ кардан.

**УЛФАТГОН** الفتگان ҷ. **улфат** 2.

**УЛФАТОМӮЗ** الفت‌آموز *киноя аз* табиат; парвардигор.

Хор-хоре дар дилат аз ишқ пайдо мекунад,
Улфатомӯзе, ки пинҳон кард оташро ба санг.*

**УЛФАТӢ** الفتى босадоқатӣ; дӯстӣ, ошноӣ; ҳамнишинӣ, ҳамсӯҳбатӣ, ҳамкосагӣ.

**УЛЬЁ** *а.* عليا *муаннаси* **аъло.**

Завҷаи Ҳорунаррашид назди ӯ манзалате ульё дошт. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Роёти комгорӣ аз рои ӯст ульё,
Оёти шаҳриёрӣ дар шаъни ӯст нозил (1). *Восифӣ*

яди ульё дасти баланд; дасти карим.

Ва абнои ҷинси моро ба мартабаи эшон кӣ расонад ва яди ульё ба яди суфло чӣ монад? *Саъдӣ*

**(ин) ҳадиқаи ульё** а) боғи баланд, боғи олӣ; *киноя аз* биҳишт; б) *киноя аз* «Гулистон»-и Саъдӣ.

Ин равзаи ризо ва ҳадиқаи ульё чун биҳишт ба ҳашт боб иттифоқ уфтод. *Саъдӣ*

**УЛЧА||УЛЧАЙ||ӮЛЧА||ӮЛЧАЙ** *т.-м.* الجه || الجى || اولجه || اولجى ғанимат, тороҷ, моле, ки аз душмани мағлуб ситонда мешавад.

Даҳ рӯз роҳ қатъ карда, Аббодаро битохтанд ва улчаи бисёр бигирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Он сарви сиҳӣ чун қадаҳи май бигрифт,
Аз оташи май барги гулаш хай бигрифт;
Бечора дили реши маро сӯхта буд,
Он дилбари маҳчеҳра улчай бигрифт. *Хоҷу*

**УЛҶО** *т.-м.* الجا||اولجا *ниг.* **улча.**

Оҳируламр қалъа низ мустахлас шуд ва [муғулҳо] мӯхтарифае бисъёр асир карданд ва улҷои беандоза гирифтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УЛҶОМИШӢ** *т.-м.* اولجاميشى итоат, байат; пешкаш кардан.

Дар он манзил амир Арғуноқо бо умуми акобири Хуросон ва аъёни судур бирасид ва улҷомишӣ карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УМ(М)** *а.* ام модар.

[Кӯдак] гуфт: Эй ум, ман кардаам — он чӣ кардам, ки ақл бо ман набуд. *Ҷомӣ*

◇ **умми субҳа** донаи калони тасбеҳ; **умми ғилон** (ё **ғелон**) номи дарахти хордорест дар биёбони регзори Араб; *ниг.* **муғелон.**

**УМАЙЯ** *а.* اميه номи як қабилаи араб.

Гуфт: Агар Оиша ва ин хоҳари вай ду мард будандӣ, ҳаргиз ин хилофат ба бани-Умайя нарасидӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**УМАМ** *а.* امم ҷ. **уммат.**

Аммо таҷрибаҳои некӯ туро ба даст омада, бар атвору одоби умам вуқуфе тамом ҳосил шудааст. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**УМАНО** *а.* امنا ҷ. **амин.**

Уманои волӣ ба арз расониданд, ки марокиб ба хонаи Қурайшӣ рафтанд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Падари вай аз уманои туҷҷор ва ағниёи кибор буд. (1) *Ҷомӣ*

**УМАРО** *а.* امرا ҷ. **амир.**

Дар шабаш ман нахуфтам аз бисёрии мактуботи умарои лашкари ӯ. *Авфӣ*

Ва умарои давлати худро ба насиҳат ва ба сиёсат муҳаззаб дорад. *Аҳмади Дониш*

**УМАРОЗОДА** امرازاده калонзода, шоҳзода.

Чандин умарозодагони дигар низ аз Хӯқанд гурехта ба Бухоро рафтанд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**УМДА** *а.* عمده он чӣ ба вай эътимод карда мешавад, такьягоҳ; муҳим, асосӣ.

Бар раъи малик гузаронида шавад, ки сармояи зафару нусрат ва умдаи иқболу саодат ҳазм аст. *«Калила ва Димна»*

Уқдаҳо бурид ва яке, ки умда буд, барқарор гузошт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**УМЕД||УММЕД** امید чашмдошт, орзу, таманно.

Басо шабо, ки фироқи туро надим шудам,
Умеди он, ки магар бо туам висол бувад. *Хисравонӣ*

Аз таҳайюр ҳам замоне дар раҳат
Рахти уммедам ба дигар манзилест. *Анварӣ*

Маҳпарастон, ки ситора ҳама шаб мешумуранд,
Охир ин кӯшишу уммед ба ҷое бирасад.
*Шамси Табрезӣ*

**умеди бақо** орзуи умри дароз, орзуи ҳаёти абадӣ.

Мунҳасир шуд ҳақиқати идрок
Ба умеди бақову бими ҳалок. *Бедил*

**умеди бурида** умеди бар бод рафта.

Навмедии висоли ту ҳасратгудоз буд,
Сад ҷо гиреҳ задем умеди буридаро. *Толиби Омулӣ*

**умеди хом** *киноя аз* орзуи норасида.

То пухта шавад умеди хомаш,
Бар мурғ фиганд ҳам чу домаш. *Файзӣ*

**умеду бим** хавфу раҷоъ миёни ду ҳолати ҳаяҷонангез, ки аз як тараф тарс ва аз тарафи дигар умеди раҳой ҳаст; фикру хаёл ва ғаму андӯҳ.

Бо дили фориғ зи ҳар уммеду бим
Гашт бо Абсол дар беша муқим. *Ҷомӣ*

**умед афгандан** умед бастан.

Чу зер гаштаму навмед гаштам аз ҳама халқ,
Умеди хеш фигандам ба дастгири ҷаҳон. *Фаррухӣ*

**умед бардоштан** *аз чизе* умед кандан, ноумед шудан.

Чун ниҳодӣ дил ба меҳри дигарон,
Мо умед аз васли ту бардоштем. *Ҳофиз*

Гар аз дидори ӯ бардорам уммед,
Набинам низ ҳаргиз моҳу хуршед.
*Фахриддини Гургонӣ*

**умед баромадан** ҳосил шудани мақсад; **баромадани умеди баста** ҳосил шудани мақсад, ба муддао ноил шудан.

Умеди баста баромад, вале чӣ фоида з-он-к
Умед нест, ки умри гузашта боз ояд. *Саъдӣ*

**умед бархостан** умед канда шудан.

Булбулам дар мазиқи хористон,
Ки умедам зи гулситон бархост. *Хоқонӣ*

**умед бастан** чашм доштан, орзу кардан.

Хотир ба умед баст он ҷо,
Шуд мӯътакифу нишаст он ҷо. *Ҳилолӣ*

**умед буридан** навмед шудан.

Камол, аз ғусса худро кушт, гӯӣ
Умеди куштан аз теғат буридаст. *Камоли Хуҷандӣ*

Равонаш ҳамчу кишти пажмурида
Умед аз обу аз борон бурида. *Фахриддини Гургонӣ*

**умед гусастан** умед буридан; канда шудани умед; **умед додан** умедвор кардан.

Дил зи васли ӯ нишони бенишонӣ медиҳад,
Ҷон ба дидораш умеди зиндагонӣ медиҳад.
*Салмони Соваҷӣ*

**умед доштан** орзу кардан, умедвор будан.

Умеди қадди ту медоштам зи бахти баланд,
Насими зулфи ту мехостам зи умри дароз. *Ҳофиз*

**умед кӯтоҳ шудан** канда шудани умед.

Чандон, ки мӯй пеш зи пирӣ шавад сафед,
Кӯтоҳ шавад умед чу шамъи саҳар маро. *Соиб*

**умедро пай кардан** ноумед кардан; ноумед шудан; **умеди** *чизе* **дар ҷон шикастан** *киноя аз* бар бод додани умед, ноумед кардан.

Чӣ бад кардам, ки паймонам шикастӣ,
Умеди васл дар ҷонам шикастӣ. *Муҷири Байлақонӣ*

**умед аз ҷон шустан** умед кандан, ноумед шудан.

**УМЕДВОР||УММЕДВОР** امیدوار интизорикашанда, орзукунанда.

Саҳар чун хисрави ховар алам бар кӯҳсорон зад,
Ба дасти марҳамат ёрам дари уммедворон зад. *Ҳофиз*

Ошиқ, ки ба васл умедвор аст,
Побастаи қайди интизор аст. *Ҳилолӣ*

**УМЕДВОРӢ** امیدواری орзу доштан.

Гули мурод ба боғи умеди мо нашкуфт,
Қарор ёфт ба пос ин умедвории мо. *Махфӣ*

**УМЕДГОҲ** امیدگاه хонаи умед, маҳалли умед, ҷое, ки ба орзуҳо мерасанд.

Умед ҳаст, ки навмед аз дарат наравам,
Ки ғайри лутфи ту моро умедгоҳе нест.*

**УМЕДӢ** امیدی умедвор.

**УММ** *а.* ام *ниг.* **ум(м).**

**УММАТ** *а.* امت **1.** мардум, ҷамоат, қавм, гурӯҳ.

Уммате дар вафои хидмати ту
Камари аҳд дар миён доранд. *Анварӣ*

Ҳеҷ умматеро он ҳиддату ҷавдати хотир набудааст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** пайрави як миллат ва як дин.

В-ар гов гашт уммати ислом, лоҷарам,
Гургу палангу шер худованди минбаранд. *Кисоӣ*

Ё раб, биёфаридӣ рӯе бад-ин мисол,
Худ раҳм кун бар уммат в-аз роҳашон макеб!
*Шаҳиди Балхӣ*

**уммати марҳума** *киноя аз* аҳли ислом, мусулмонон.

Гуфт: Магар ту аз уммати марҳумаӣ? — Гуфтам: Бале. *«Равзат-ус-сафо»*

**уммати Маҷнун** пайравони Маҷнун, ошиқпешагон.

**УММАҲАТ** *а.* امهت модар.

**УММАҲОТ** *а.* امهات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ум(м), уммаҳат.**

Шуҷоат аз уммаҳоти фазоил аст.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** *киноя аз* қисмҳо ва ҷузъҳои асосии табиат, дунъё; тамоми ҳастӣ.

Ҳар чӣ зери чарх ҳастанд уммаҳот:
Аз ҷамоду аз баҳима в-аз набот... *Румӣ*

Уммию уммаҳотро моя,
Аршфарсою аршро соя. *Низомӣ*

◇ **уммаҳоти асмоъ** чор сифати худо: аввал, охир, зоҳир, ботин; **уммаҳоти сифлӣ** чор унсур: об, хок, бод, оташ, ки гӯё дунъё аз онҳо таркиб ёфтааст; **уммаҳоти улвӣ** *фалс.* нуфус, арвоҳ.

**УММЕД** امید *ниг.* **умед.**

**УММЕДВОР** امیدوار *ниг.* **умедвор.**

**УММОЛ** *а.* عمال *ҷ.* **омил.**

**УММОН** عمان **1.** вилоятест дар ҷануби нимҷазираи Арабистон; **2.** номи шаҳрест дар ҳамон сарзамин; **3.** номи

баҳрест дар канори ҳамон кишвар, ки бо марворидаш машҳур аст.

Чун ман на дуре ба қаъри Уммон бошад,
Чун ман на гуле ба тарфи бустон бошад. *Шоҳин*

4. *маҷ.* баҳр, дарьё, оби калон.

Қард ин нукта баён султони ишқ,
Ғарқ буд он баҳр дар уммони ишқ. *Шоҳидӣ*

Боз мавҷи сели ашкам дам зи тӯфон мезанад,
Чашмасори дидаам паҳлӯ зи уммон мезанад. *Махфӣ*

**УММОНӢ** عمانی мансуб ба Уммон; **марвориди уммонӣ** марвориде, ки аз баҳри Уммон гирифта мешавад.

Чу аз чашмаш фурӯ борид марвориди уммонӣ,
Зи марвориди ӯ ҳар боғ чун бозори Уммон шуд. *Муиззӣ*

**УММУЛКИТОБ** *а.* ام‌الکتاب **1.** китоби муҳим ва асосӣ; **2.** Қуръон; **3.** матлабҳои асосӣ ва муҳимми як китоб, ҷавҳари китоб.

**УММУЛФАСОД** *а.* ام‌الفساد *киноя аз* асли бадиҳо; *киноя аз* шароб.

Шароб, ки уммулфасод аст, ҳаром набуд. *«Таърихи Фаришта»*

**УММУЛХАБОИС** *а.* ام‌الخبایث *киноя аз* шароб.

Бас касон, к-аз хамр тарки дин кунанд,
Бешаке уммулхабоис ин кунанд. *Аттор*

**УММУЛХАЛОИҚ** *а.* ام‌الخلائق *д.* модари мардумон; лақаби Ҳавво, ки гӯё аввалин зане дар олам будааст.

Ҷиҳати зиёрати уммулхалоиқ — Момо Ҳавво ба Ҷидда рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**УММУЛЪУЛУМ** *а.* ام‌العلوم **1.** модари илмҳо, илми асосӣ; **2.** лақаби илми сарфу наҳв; **3.** фалсафа.

**УММУЛҚУРО** *а.* ام‌القرا модари шаҳрҳо, шаҳри шаҳрҳо; *киноя аз* Макка.

Офтоби рисолат ... аз машриқи уммулқуро мушриқ гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**УММУЛҶАЙШ** *а.* ام‌الجیش парчам, байрақ.

**УММУРРАЗОИЛ** *а.* ام‌الرذائل ҷаҳл ва нодонӣ.

**УММУССИБЬЁН** *а.* ام‌الصبیان **1.** модари бачагон; **2.** *тиб.* номи бемории бачагона.

Зинҳор зи тазвиҷ нагардӣ шодон,
Бошад азаби мояи роҳат ба ҷаҳон.
Зан соҳиби фарзанд чу шуд, иллати туст,
Душвор бувад илоҷи уммуссибьён.*

**УММУТТАРИҚ** *а.* ام‌الطریق роҳи калон, шоҳроҳ, роҳи асосӣ.

**УММӢ** *а.* امی **1.** он ки падараш мурдаасту ба тарбияи модар мондааст; **2.** нохонда ва бесавод; соҳиби илми ладуннӣ.

Пас он гаҳ қалам бар Уторид шикаст,
Ки уммӣ нагирад қаламро ба даст. *Низомӣ*

**УМНИЯ||УМНИ(Й)ЯТ** *а.* امنیه||امنیت мақсад, матлаб, орзу.

Ва тоифае гирди сухани маснӯъ тавф мекунад ва ба ҳасби тоқат ва вифқи умнияти хеш мукотаботро ба санъатҳои мухталиф — чун таҷнис ва иштиқоқ ва мувозана ва мутобақат ва ғайри он — машҳур мегардонад. *«Оини нигориш»*

**УМОЧ||УМОҶ** اماج||اماچ *ниг.* **ӯмоч.**

**УМР** *а.* عمر зистан ва зиндагонӣ, ҳаёт.

Ва қуввати ғизодеҳ ба ҳамаи умр кор кунад. *Ибни Сино*

Магар ҷонӣ, ки ҳар ҷо омадӣ, ногаҳ бурун рафтӣ,
Магар умрӣ, ки ҳар гаҳ меравӣ, дигар намеоӣ? *Ҳилолӣ*

Пас аз умре чашми тамошо ба шуҳуди ин ҷилвааш кушуданд. *Бедил*

**умри абад** *ниг.* **умри ҷовид.**

Гӯям дуову умри абад хоҳам аз худо,
То умри хеш сарф кунам дар дуои ту. *Ҳилолӣ*

**умри боқӣ** умри абад, умри ҷовид; **умри дубора** умри дуюм, умри дигар.

Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-аз онат нест чора. *Ҷомӣ*

**умри муаббад** умри абад, умри ҷовид; **умри Нӯҳ** *киноя аз* умри дароз, ки гӯё ба Нӯҳи пайғамбар насиб шуда ва ӯ 999 сол умр дида будааст.

Зи тӯфони сиришки худ ба гирдобе фурӯ рафтам,
Ки умри Нӯҳ агар ёбам, набинам рӯи соҳилҳо. *Ҳилолӣ*

**умри Хизр** *киноя аз* умри ҷовид, ки гӯё аз нӯшидани оби ҳаёт ба Хизри пайғамбар насиб шудааст.

На умри Хизр бимонад, на мулки Искандар,
Низоъ бар сари дуньёи дун макун, дарвеш! *Ҳофиз*

**умри шарор** *киноя аз* умри кӯтоҳ, фурсати андак, лаҳза.

Намудат фурсати умри шарор аст,
Нафас то мекашӣ, оина тор аст. *Бедил*

**умри шуда** умри рафта, умри гузашта; **умри ҳубоб** *киноя аз* муддати бисьёр кӯтоҳ, бедавом.

Умри аъдои ӯ мабодо беш
З-он ки бар обгир умри ҳубоб. *Сӯзанӣ*

**умри ҷовид** (*ё* **ҷовидон**) а) умри абадӣ, умри дарози беинтиҳо, зиндагии ҳамешагӣ.

Қасе, ки ёри вафодори меҳрубон дорад,
Саодати абаду умри ҷовидон дорад. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) *д.* ҳаёти ухравӣ, зиндагии доимӣ баъд аз мурдан.

Қасе, к-ӯ ба марги нахустин шитофт,
Зи марги дувум умри ҷовид ёфт. *Ҷомӣ*

**умр бохтан** умр сарф кардан, умр фидо намудан.

Ҳар ки ҳаққи сӯҳбати ёрон шинохт,
Умр ҳам андар раҳи эшон бибохт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**умр бурдан** умр гузаронидан.

Ба навмедӣ барам умри ҷавонӣ,
Ба мурдан нохушам чун зиндагонӣ. *Ҳоҷӣ*

**умр гузордан** умр гузаронидан, зиндагӣ кардан.

Ғами мавҷуду парешонии маъдум надорам,
Нафасе мезанам осудаву умр мегузорам. *Саъдӣ*

**умр паймудан** умр ба сар бурдан, зиндагӣ **намудан.**

... Ки аз умр чандон ки паймудаам,
Бар онам, ки бар ҳеҷ афзудаам. *Савдо*

**умр қасир омадан** кӯтоҳ будани умр.

Илм касир омаду умрат қасир,
Он чӣ зарурист, бад-он шуғл гир. *Ҷомӣ*

**умр аз сар кардан** *киноя аз* умри нав ёфтан, умри дубора дидан.

Умрам шуда, гар рухат бубинам,
Умре ҳам аз он зи сар тавон кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**умр ба карон кардан** умр ба охир расонидан.

Умре ба карон кунам, ки аҳле
З-ин кӯчаи бостон бубинам. *Хоқонӣ*

**умр ба поён бурдан** умр ба охир расондан, зиндагиро анҷом додан.

Ман умр дар ғами ту ба поён барам, вале
Бовар макун, ки бе ту замоне ба сар барам. *Ҳофиз*

**умр ба сар бурдан** зиндагӣ кардан; умр ба поён расондан.

Мебарӣ умре ба сар дар ҷустуҷӯй,
Чист мақсудат зи ҷустуҷӯ, — бигӯй. *Ҷомӣ*

Бурдаам умре ба сар дар имтиҳони зиндагӣ,
Сар ба сар кулфат бувад фасли замони зиндагӣ. *Ҳоҷӣ*

**умр ба сар овардан** умр гузаронидан; умр ба охир расонидан.

Ақл, ки дар кӯи рӯзгор натобад,
Бар сари кӯи ту умрҳо ба сар орад. *Анварӣ*

**умр ба ғунчагӣ гузаштан** *киноя аз* ҷавон мурдан, ба мақсад нарасида рафтан.

Вале чӣ суд, ки умрам ба ғунчагӣ бигзашт,
Ба бод рафтаму чун гул ба бод нашкуфтам. *Шоҳин*

**умр дар сари савдои хом рафтан** *киноя аз* беҳуда гузаштани умр.

Дар тоби тавба чанд тавон сӯхт ҳамчу уд,
Май деҳ, ки умр дар сари савдои хом рафт. *Ҳофиз*

**аз умр даст бастан** тарки ҳаёт кардан, вафот намудан.

Адӯи мулки ту он шаб зи умр даст бибаст,
Ки толеат назари саъд бар ҷаҳон афканд.
*Заҳири Форьёбӣ*

**УМРА** *а.* عمره ҳаҷҷи асғар, як қисми ҳаҷ, ки маросими махсус дорад.

Гуфтанд: Моҳи раҷаб аст... ва ин мардумон ба умра кардан омадаанд. *«Таърихи Табарӣ»*

Сӯи Макка шайхи уммат Боязид
Аз барои ҳаҷҷу умра медавид. *Румӣ*

**УМРАФЗОЙ** عمرافزای зиёдкунандаи умр, дарозкунандаи умр, зинда ва пойдоркунанда.

... Ки биайниҳ чу биҳиштӣ, на ҷаҳонӣ, ки ҷаҳон
Умркоҳ асту ту бар акси ҷаҳон умрафзой. *Анварӣ*

**УМРВАР** عمرور соҳиби умр, умрдида, зинда ва поянда.

Он зане ҳар гаҳ, ки зоидӣ писар,
Беш аз шаш маҳ набудӣ умрвар. *Румӣ*

**УМРЗОЙ** عمرزای умрдиҳанда, дарозкунандаи умр.

Гаҳ кавсари умрзой бошӣ,
Гаҳ оташи ҷонгазой бошӣ. *Хоқонӣ*

**УМРКОҲ** عمرکاه озордиҳандаи ҷон; кӯтоҳкунандаи умр, камкунандаи умр.

Баҳри ҷонафзою баҳри умркоҳ —
Ҳар ду он бар лаб гузар доранду роҳ. *Румӣ*

**УМРКОҲӢ** عمرکاهی озордиҳандагӣ; нобудкунандагӣ.

Гаҳ дар меҳнати дарозии шаб,
Умркоҳию ҷонгудозии шаб... *Ҷомӣ*

Донам, ки зи баҳри умркоҳӣ,
Аз дур ғаме кунад сиёҳӣ. *Файзӣ*

**УМРОН** *а.* عمران ободонӣ.

Аз он фурӯхта гавҳар, ки сӯи нури ҷамол
Далел шуд ба шаби тира нур умронро. *Фонӣ*

**УМРПАЙМОЙ** عمرپیمائی умргузаронӣ, рӯзшуморӣ.

Шабу рӯзи ӯ чун ду яғмоянд,
Ду паймонаи умрпаймоянд. *Ҷомӣ*

**УМРФАРСОЙ** عمرفرسای *киноя аз* нопойдор, бебақо.

Сабукдастии чархи умрфарсой
Бад-ин бандам ҷаро созад гарон пой! *Ҷомӣ*

**УМРҶӮ** عمرجو умрхоҳ, орзукунандаи дарозии умр.

Ин ҳам аз таъсири лаънат буд, к-ӯ
Дар чунон ҳазрат ҳамешуд умрҷӯ. *Румӣ*

**УМУД** *а.* عمد ҷ. амуд.

**УМУМ** *а.* عموم ҳама, кул, ҷумла.

Зи роҳи ҳикмату раҳмат умуми ашьёро
Тариқи касби камолоти хос паймудаст. *Анварӣ*

**УМУР** *а.* امور ҷ. амр I.

Агар султон ин пояро мурооt накунад, ҳамаи умур муаттал монад. (2) *Аҳмади Дониш*

**УМУРОТ** *а.* امورات ҷ. умур, *яъне ҷамъулҷамъи* амр I.

**УМҚ** *а.* عمق жарфӣ, чуқурӣ, амиқӣ.

Ба водие расидам амиқ, чунон ки умқи он бист газ буд. *Авфӣ*

Ҳамоно умқи баҳр захми ҷуссаи ӯро [ҷонварро] иҳота намекард. *Аҳмади Дониш*

**УНБУБ** *а.* انبوب ной, най; ҳар чизи наймонанди миёнхолӣ.

**УНВОН** *а.* عنوان **1.** нишон, адрес, ном.

Мӯҳр шуд ин нома ба унвони ту,
Хатм шуд ин хутба ба даврони ту. *Низомӣ*

Ҷавон унвони нома ба номи худ дид. *Авфӣ*

**унвон гирифтан** ном гирифтан, ном ниҳода шудан.

Хирадномаи нағз унвон гирифт,
Ки мағз аз қабули дилу ҷон гирифт. *Ҷомӣ*

**2.** сарлавҳа, сари нома, сарнома, дебоча.

Ҳадиси шавқи ту унвони лавҳи турбати мост,
Чу нома лаб зи сухан бастаему дар суханем.
*Мушфиқӣ*

**3.** нишона, намуна.

Абӯҳафс гӯфта, ки ҳусни адаби зоҳир унвони ҳусни адаби ботин аст. *Ҷомӣ*

Мӯҳр накшодам ҷароҳатномаҳои синаро,
Лек унвони дарун аҳволи беруни ман аст. *Шоҳӣ*

**унвони ботин** намунаи мизоҷ ва табъ, аломате, ки аз чигунагии табъу мизоҷи касе дарак медиҳад.

Ба чашми иродат машав нозираш,
Ки унвони ботин бувад зоҳираш. *Ҷомӣ*

◇ **ба унвоне** ба тариқе, ба тарзе, ба ранге.

Зи санги кӯдакон бар худ наларзад нахли боровар,
Ба унвоне, ки ман з-ин халқи ноҳамвор метарсам.
*Соиб*

**ба унвон расидан** анҷом ёфтан, тамом шудан.

Бош, ки ин нома ба унвон расад,
В-ар бувадам умр, ба поён расад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чун он турфа нома ба унвон расид,
Такопӯи хома ба поён расид. *Ҷомӣ*

**УНВОНКАШ** عنوان‌کش нигоранда, нависанда.

Унвонкаши ин саҳифаи дард
Дар тайи саҳифа ин рақам кард. *Ҷомӣ*

**УНВОНТИРОЗ** عنوان‌طراز зеби мактуб, зевари нома.

Эй шарафи номи ту унвонтироз,
В-эй рухи зебои ту бинишгудоз! *Волеҳи Ҳаравӣ*

**УНМУЗАҶ** انموزج *ниг.* **анмузаҷ.**

**УННОБ** *а.* عناب **1.** дарахт ва меваи ҷелон, ки сурх ва монанди санҷид аст.

Парешон шохҳо аз нуқраи ноб,
Валекин шохҳоро мева уннob. *Фахриддини Гургонӣ*

Ҳар сарангушташ хизобу нохизоб,
Фундуқи тар буд ё уннобi ноб. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* сиришки хунин.

Зи бодом бар лола унноб рехт.
Бар он хоки раҳ аз сиришк об рехт. *Хоҷу*

**3.** *маҷ.* лаби сурх.

Жола аз наргис фурӯ бориду гулро об дод
В-аз тагарги рӯҳпарвар молиши унноб дод. *Восифӣ*

**уннoби тар** а) уннoби тару тоза.

Ранги ҳиноро зи кафаш хун ҷигар,
Ҳар сари ангушт чу уннoби тар. *Ҷомӣ*

б) *киноя аз* ашки хунин.

Ба рухсор аз мижа хуни ҷигар рехт,
Зи бодоми сияҳ уннoби тар рехт. *Ҷомӣ*

в) *киноя аз* лаби маъшуқа.

Ба уннoби тар чини гесӯ битоб,
Бинеҳ парда аз мушк бар офтоб! *Шоҳин*

◇ **уннoби лаб** *киноя аз* сурхӣ ва латофати лаб.

Зи ишқ аст ин, на савдои мизоҷ аст,
Ба уннoби лаб ӯро эҳтиёҷ аст. *Ҳозиқ*

**УННОБГУН** عناب‌گون сурх, сурхранг.

З-он маи уннобгун дар қадаҳи обгун
Соқии маҳтобгун, туркии ҳавронижод... *Манучеҳрӣ*

**УННОБРАНГ** عناب‌رنگ *ниг.* **уннобгун.**

Ба хуни азизон фурӯ бурда чанг,
Сарангуштҳо карда уннобранг. *Саъдӣ*

**УННОБӢ** عنابی сурх.

**УНОС** *а.* اناس *ҷ.* **инсон.**

**УНС** *а.* انس дӯстӣ, ошноӣ, улфат.

Шуд он замон, ки ба ӯ унси родмардон буд,
Шуд он замона, ки ӯ пешкори мирон буд. *Рӯдакӣ*

**унси дил** таскини дил, ороми дил.

Биё, мутрибо, пардаи мӯътадил,
Ки ороми ҷон бахшаду унси дил... *Ҷомӣ*

**унс гирифтан** улфат пайдо кардан, хӯ гирифтан.

Дар айёми шубоб яке аз ҷавонон бо ӯ унс гирифта, бо ҳам дӯстиву ихтилот мекарданд.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Охир, эй оҳуи мушкин, чӣ хато рафт, ки ту
Ба ҳама унс гирифтиву рамидӣ аз мо? *Ҳилолӣ*

**УНСО** *а.* انثی мода.

Чун Муҳаммад ибни Ҳасан дар ҳукумат мустақил гашт, Ҳасани номварро ба иттифоқи ақрабо, аз закару унсо, ба интиқоми хуни падар кушт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**УНСУР** *а.* عنصر асл, модда ё яке аз моддаҳое, ки дар таркиби ҷисмҳо мавҷуд аст.

Гуфт гетӣ: Аз муродаш барнагардам, то бувад
Обу хоку боду оташ унсуру гавҳар маро. *Муиззӣ*

◇ **унсури адл** асли адолат; муҷассамаи адолат.

Донӣ, ки чу ҳоли банда ин аст,
Эй унсури адлу раҳмату ҷуд... *Анварӣ*

**унсури пок** нажоди пок, асилзода.

Унсурӣ он ки дошт унсури пок,
Кам чу ӯе фитад зи унсури хок. *Ҷомӣ*

**чор унсур** а) *фалс.* хок, об, бод ва оташ, ки ба ақидаи ҳукамои қадим тамоми дунё аз онҳо таркиб ёфтааст; б) номи як асари Бедил дар бораи ҳаёти худаш.

**УНСУРӢ** عنصری **1.** мансуб ба унсур; моддӣ.

Ва ибтидо ва интиҳои онро ташхис кунад, ки ақли маҳдуд ба қолаби унсурӣ аз дарьёфти басоити мураккаботи сифлия камоҳӣ оҷиз аст. *Аҳмади Дониш*

**қонуни унсурӣ** қонуни оламӣ моддӣ.

Кулфат макаш зи вазъи парешони зиндагӣ,
Ошуфта аст нағмаи қонуни унсурӣ. *Бедил*

**2.** номи яке аз шоирони даврaи Ғазнавиён, ки вафоташ соли 431 ҳиҷрӣ (соли 1040 милодӣ) аст.

**УНУҚ** *а.* عنق *ниг.* **унқ.**

**УНФ||АНФ** *а.* عنف дуруштӣ; дағалӣ; сахтгӯӣ, сахтгирӣ.

Амир гуфта буд, ки аз ҳеҷ кас ба унф чизе наситонанд. *Носири Хисрав*

[Вазир] анфу дуруштӣ намуд, ки дар он ҷо саворӣ бедарак нест. *Аҳмади Дониш*

**ба унф сухан гуфтан** ба дурруштӣ гап задан.

Дар ҳукм сухан ба унф гӯянд. *Аҳмади Дониш*

**УНФУВОН** *а.* عنفوان аввали ҳар чиз; **унфувони шабоб** аввали ҷавонӣ; даврaи ҷавонӣ.

Аз авоили сибо то унфувони шабоб шароити ихлос ба тақдим расонида буд. *Авфӣ*

Манам он, ки дар унфувони шабоб
Шудам осмоне пур аз офтоб. *Шоҳин*

**УНФӢ** عنفی дурушт.

Мубталои баддимоғӣ ғолибан зуҳҳодро
Ҷомаи унфию дастори муҷаррах мекунад. *Шоҳин*

**УНҚ||УНУҚ** *а.* عنق гардан.

Агар Ибни Зиёд ин сухан аз ту шунавад, филҳол ба зарби унқи ту фармон диҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

**УНҚУД** *а.* عنقود хӯшаи ангур, сари ангур, ангур.

Соқиё, дар нӯш овар бодаи унқудро,
Дар сабӯҳ овар сабук мастони хоболудро.
*Шамси Табрезӣ*

**УР** *а.* عور бараҳна, луч, урьён.

Дар қиморхона дид, ки нишаста буд ва ҷомаҳо дарбохта ва ур монда. *Авфӣ*

Дили мискин, ки мебинӣ аз ин сон безару зӯраш,
Ба хоки майкада карданд хубон муфлису ураш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**шахси ур** одами луч; камбағал.

Ҷуд аз бенаво наёяд рост,
Ҷома аз шахси ур натвон хост. *Бедил*

**УРАФО** *а.* عرفا *ҷ.* **ориф.**

Он чӣ дар зеҳни мо яқин паи мост,
Аз китоби ақоиди урафост. (1) *Бедил*

**УРБОН** *а.* عربان арабҳои бодиянишин, арабҳои кӯчманчӣ.

**УРВА** *а.* عروه **1.** дастгирак; **урваи вусқо** (*инчунин* **урватулвусқо**) дастгираки маҳкам; *маҷ.* эътимодгоҳ, маҳалли эътимод; такьягоҳ.

Урваи вусқо канафи нури ӯ,
Ҳабли матин нусхаи маншури ӯ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Даст дар урваи вусқои шикебой заданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** ресмони киштӣ.

Мо ҳар кадом ... мутамассик ба урва ва устувонаи киштӣ будем. *Аҳмади Дониш*

**УРВАТУЛВУСҚО** *а.* عروةالوثقى *ниг.* **урва (урваи вусқо).**

Урватулвусқот ин тарки ҳаво,
Баркашад ин шох ҷонро бар само. *Румӣ*

**УРДАК||ӮРДАК** *т.* اردک||اوردک мурғобӣ.

Он кӣ аз савлати сарпанҷаи шоҳину уқоб
Боли товуси фалакро шиканад чун урдак.
*Тоҳири Фазл*

◇ **урдак парондан** *киноя аз* тамасхур ва истеҳзо кардан.

**УРДАКПАРОНӢ** اردکپرانی *киноя аз* истеҳзо ва масхара кардан касеро.

Ба фавҷи тоирони осмонӣ
Кунад мавҷ аз ғуроб урдакпаронӣ. *Саиди Ашраф*

**УРДИБИҲИШТ** اردیبهشت **1.** моҳи дуйӯми соли шамсӣ, ки ба 21 апрель—21 май рост меояд.

То нахӯрад шир ҳафт маҳ ба тамомӣ
Аз сари урдибиҳишт то буни обон. *Рӯдакӣ*

Дар он базми ороста чун биҳишт,
Гулафшонтар аз моҳи урдибиҳишт. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* баҳор.

Ҳама мулки Бардаъ, ки ақсои вай
На урдибиҳишт аст бегул, на дай. *Низомӣ*

Чаман ҳикояти урдибиҳишт мегӯяд,
На оқил аст, ки насья хариду нақд биҳишт. *Ҳофиз*

**УРДИБИҲИШТӢ** اردیبهشتی мансуб ба урдибиҳишт.

Барафканд, эй санам, абри биҳиштӣ
Ҷаҳонро хилъати урдибиҳиштӣ. *Дақиқӣ*

**УРДУ** I *т.-м.* اردو **1.** *лашкар;* **2.** *лашкаргоҳ,* қароргоҳи қӯшун.

Чунон маълум шуд, ки дар бозорҳои урду ва шаҳрҳо ҳар кас ҷиҳати маслиҳат ва манфиати худ вазне аз сангу кулӯх ва оҳану ғайра месозанд ва ба ҳар вақт ба дили худ зиёдат ва нуқсон мекунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва қабл аз илҳоқ шудани Тошканд ба давлати Русия муҳаррири сутур бинобар муҳимме дар урдуи султонӣ буд. *Аҳмади Дониш*

**урдуи муалло** лашкар ва лашкаргоҳи олии шоҳона.

Маҳмуди Валадӣ, ки аз навкарони он ҳазрат буд, бе ҷиҳат аз урдуи муалло гурехта, ба Самарқанд рафт. *«Таърихи Фаришта»*

**урду задан** хиргоҳ задани лашкар.

**УРДУ** II اردو номи забони асосии мардуми Покистон ва як қисми аҳолии Ҳиндустон.

**УРДУГОҲ** اردوگاه лашкаргоҳ.

**УРЕБ** اوریب каҷу килеб.

Аспе чунон ки филсифат ҷанг мекунад,
Лекин уреб меҷаҳад аз ҷо рамидавор. *Восифӣ*

**УРЗ||АРЗ** *а.* ارز биринҷ.

**УРМУЗД** I **||ӮРМУЗ||ӮРМУЗД** I ارمزد||اورمز||اورمزد номи сайёраи Муштарӣ (Юпитер).

Шер бо Гову Бара гургоштӣ карда ба табъ,
Оштишон Урмузди меҳрбон ангехта. *Хоқонӣ*

**УРМУЗД** II **||ӮРМУЗД** II ارمزد||اورمزد **1.** номи рӯзи аввали ҳар моҳи форсӣ; **2.** моҳи якӯми соли шамсӣ, ки ба 21 март — 21 апрель рост меояд; **3.** номи яке аз подшоҳони Эрон аз сулолаи Ашкониён.

Сари гоҳу дайҳими шоҳ Урмузд,
Биёроям акнун чу моҳ урмузд. *Фирдавсӣ*

**УРС** I *а.* عرس **1.** ҷашн, сур; меҳмонӣ.

Раҳ надонӣ ҷониби ин суру урс,
Аз зиёулҳақ Ҳусомуддин бипурс. *Румӣ*

**2.** мотам, таъзия.

Чу нақл кард равонаш мусофири малакут:
Барои урсаш бар арш кард хирқа вато. *Хоқонӣ*

Айёми урси Шайхулислом ... халоиқ ... аз тарафи Ҳиндустон ба Деҳлӣ омаданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**УРС** II ارس сарв; чинор.

Бирезад аз дарахти урс кофур,
Биҳезад аз миёни лод лодан. *Манучеҳрӣ*

**УРТОҚ** *т.* ارتاق *ниг.* **ӯртоқ.**

**УРУС** اروس *ниг.* **ӯрус.**

**УРУҚ** I **||УРУҒ** *т.* اروق||اروغ қавм, қабила.

Бад-он сабаб ҳамвора дар ин мулк аз уруғ ва хешовандони ҳар амире аз умарои Чингизхон умаро будаанд ва ҳастанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УРУҚ** II *а.* عروق *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ирқ.**

Ҳарорати май дар уруқу аъсоб асар кард. (1)
*Авфӣ*

Он, к-аз ниҳеби таффи самуми сиёсаташ
Хун дар уруқи фитна зи хушкӣ чу рӯян аст. (1)
*Анварӣ*

**2.** *маҷ.* қабат, мағз.

... Ва дар маҷории уруқу аъсоби кӯҳ меравад.
*Аҳмади Дониш*

**3.** реша.

Бурда бехи сахош то Айюқ
Мевaву баргу шоху нарду уруқ. *Саной*

◇ **дар ҳаракат омадани уруқи асабият** *киноя аз* ғазаб ва хашм гирифтан.

Аз ин сухан уруқи асабияти эшон дар ҳаракат омада, бозгаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**УРУҶ** *а.* عروج боло баромадан, ба баландӣ рафтан.

Ба остони ту мушкил тавон расид, оре,
Уруҷ бар фалаки сарварӣ ба душворист. *Ҳофиз*

Бингар, ки уруҷи шоха чун аст,
Гар теша расид, сарнагун аст. *Шоҳин*

◇ **уруҷи нашот** баланд шудани нашъа, чоқ шудани кайф.

Ба уруҷи нашот баста каманд
Чун баму зери нағма пасту баланд. *Бедил*

**уруҷи рутба** баландии мақом, мартаба.

Дар уруҷи рутба, Шоҳин, оҷизи дарбори мост,
Бепару болем, агар парвоз бартар кардаем. *Шоҳин*

**уруҷи арш ёфтан** бисьёр боло рафтан.

Намоӣ гар бад-ин иқбол шодам,
Уруҷи арш ёбад эътиқодам. *Ҳозиқ*

**УРФ** *а.* عرف **1.** расм, одат, таомул; **2.** истилоҳ, таъбир.

Ҳикмат дар урфи аҳли маърифат иборат бувад аз донистани чизҳо, чунон ки бошанд.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**УРФАН** *а.* عرفاً аз рӯи таомул, дар урфу расми мардум.

Агар касе аз хиёнати маҳрамони ҳарами хеш ҳилм варзад, ақлан ва шаръан ва урфан мазмум бувад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Ёқутро ба лаъли ту нисбат намерасад,
Ҳарчанд ин муқобала урфан муқаррар аст. *Шоҳин*

**УРФӢ** عرفی **1.** маъмулӣ, муқаррарӣ, оддӣ.

Маблағи як курур тангаи бузург, ки ҳар яке панҷ тангаи урфист, ақмиша ва амтиа харида, ... басе айшу ишрат ... мекардам. *Аҳмади Дониш*

**2.** тахаллуси чанд шоир аст, ки машҳуртарини онҳо аз Шероз буда, дар санаи 999 ҳиҷрӣ (1591 милодӣ) дар 36-солагӣ дар Лоҳур вафот ёфтааст.

**УРЬЁН** *а.* عریان луч, луччак, бараҳна.

Чу бозигар ҳамерафтанд хам дода миёнакро,
Ба ҳалқ-андар яке ҳалқа, ба тан урьён, ба дил бирьён. *Асҷадӣ*

Нозҳо он қадар намоён шуд,
Қи сухан аз либос урьён шуд. *Бедил*

**УРЬЁНӢ** عریانی бараҳнагӣ; ◇ **урьёнии мазмун** ошкории мазмун, мафҳум будани маъно.

Ва урьёнии ин мазмун кисвати ғубор пӯшид.
*Бедил*

**УРҚУБ** *а.* عرقوب номи одамест, ки ба ваъдахилофӣ машҳур шудааст.

**УРҚУБӢ** عرقوبی мансуб ба Урқуб; **ваъдаи урқубӣ** ваъдаи дурӯғ; ваъдахилофӣ.

**УРҶУН** *а.* عرجون шохи хушкидаи кӯҳна ва солхӯрдан дарахт.

Гар дар обе нахл ё урҷун намуд,
Ҷуз зи акси нахлаи берун набуд. *Румӣ*

**УС(С)** *а.* اس поя, буньёд, бех, асос.

**УСАРО** *а.* اسرا *ҷ.* **асир** II; *муқ.* **усоро.**

Подшоҳ хост, ки усароро сиёсат фармояд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**УСГУДОР** اسگدار *ниг.* **асгудор.**

**УСҚАРА||УСҚАРРА** اسکره косаи сафолин, ҷоми обхӯрӣ.

Баҳрро паймуд ҳеҷ ускаррае,
Шерро бардошт ҳаргиз баррае? *Румӣ*

Вақте ба ваӣ шудам, пону ускарае обкома пеши ман ниҳод. *Ҷомӣ*

**УСЛУБ** *а.* اسلوب тарз, рафтор, равиш.

Алқисса, то охири бисот бар ҳамин услуб ҳар бозӣ, ки мехостанд, ғайри муқаррар ҳаракат мекарданд. *Восифӣ*

Фасли дуввӯм дар муомалаи мулук бо умаро ва сипоҳ, тансиқи уммол ва мутасаррифон ва услуби аскардорӣ [аст]. *Аҳмади Дониш*

**УСМА** *m.* اسمه *ниг.* **ӯсма.**

**УСОРА** *а.* عصاره шира, шарбат, оби мевае, ки бо фишор ҳосил мешавад.

Усораи нахле ба қудрати ӯ шаҳди фоиқ шуда.
*Саъдӣ*

З-он боғ, ки сад ҷаҳон тараб дод,
Як гул ба усораи инаб дод. *Файзӣ*

**УСОРО** *а.* اساری *ҷ.* **асир** II; *муқ.* **усаро.**

Носирулмулк ... арз кард, ки аз ҷумлаи усоро ҷунину чунон зане ҷамилаест. (1)
*«Таърихи Фаришта»*

**УСОТ** *а.* عصات *ҷ.* **осӣ** I.

Ин ҳаракатро хурд набояд шумурд ва дар таъдиби зумраи усот таъхир ҷоиз набояд дошт. (2)
*«Равзат-ус-сафо»*

**УСПУШ** اسپش кирме, ки дар пӯстин пайдо мешавад, куя; кирме, ки дар гандум, биринҷ ва ғ. меафтад, митта.

**УСР** *а.* عسر душворӣ, сахтӣ; *муқобили* **юср.**

Гарчи дузд аз мункирӣ дам мезанад,
Шеҳна он аз уср пайдо мекунад. *Румӣ*

**УСРАТ** *а.* عسرت машаққат, рӯзи сахт.

Дар муддати ду сол он усрат давом дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ба саҳро ваҳшиён аз бими усрат
Фурӯ монданд чун оҳуи сурат. *Сайидо*

**усрат кашидан** машаққат дидан.

Заруриёти сафар ба лашкаргоҳ оварда бигзоронанд, ки аз ҳеҷ чиз мардуми урду усрат накашанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**УСРО** *а.* عسری мушкилӣ, душворӣ; аҳволи душвор; *муқобили* **юсро.**

**УСС** *а.* اس *ниг.* **ус(с).**

**УСТО** I استا *ниг.* **устод.**

Рустои ҷоҳилам, они туам,
Рустои хешро усто магир. *Шамси Табрезӣ*

**УСТО** II استا *ниг.* **Асто.**

**УСТОД** استاد **1.** муаллим, омӯзгор.

Ҳаққи падар бузург аст ва ҳаққи устод — бузургтар. *Аҳмади Дониш*

Зи гирья кор ба ҷое расондаам, Ҳайрат,
Ки сӯхт аз ғами шогирдии ман устодам. *Ҳайрат*

**2.** донои кор, бомаҳорат; мутахассис дар коре ё пешае.

...Ва дар ҷодувӣ ба ғоят устод шуда ва падари ӯро Ҳаким ном буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Уҷрати муздур ва устод дар корҳо таъин карда буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**устоди донадорпаз** устои палавпаз, ки обро бисьёр наандохта, бирниҷ каме зиндатар мемонад.

Дигар ҳунарвари устоди донадорпаз аст,
Ки дам зи сурати дегаш намекашад наққош. *Савдо*

◇ **устоди азал** *д.* қазо, сарнавишт, тақдир; худо.

Дар паси оина тӯтисифатам доштаанд,
Он чӣ устоди азал гуфт: «Бигӯ!» — мегӯям. *Ҳофиз*

**устоди гулдаст** моҳир, санъаткор, ҳунарманд.

Ба дасташ гул кунад — ҳар ҷо гиле ҳаст,
Надида кас чунин устоди гулдаст. *Сайидо*

**устоди фитрат** *д.* офаридгор, худо.

Айбам макун ба тангии дил, чун ғамат фузуд,
Устоди фитрат аз азал ин хона танг сохт. *Ҷомӣ*

**устоди ҳафт осмон** *кинояаз* ситораи Муштарӣ (Юпитер); **устоди кор будан** омӯзанда, таълимдиҳанда, мутахассиси кор будан.

Вале чун ишқ буд устоди кораш,
Зи шарме об мезад бар шарораш. *Ҳозиқ*

**ба ҳар фан устод будан** бисьёр ҳунар доштан, ҳунарманди ҳар кору соҳа будан.

...Қ-инак писаре ба ҳар фан устод,
Бо ман писар асту бо ту домод. *Шоҳин*

**УСТОДВОР** استادوار устодона.

Ин дасти бастаро ту кушодӣ, ки оқибат
Он кас ки буд, таъбия устодвор кард. *Заҳири Форьёбӣ*

**УСТОДОНА** استادانه моҳирона, устокорона.

Ҳикоят хубу устодона мегуфт. *Убайди Зоконӣ*

**УСТОЗ** استاذ *ниг.* **устод.**

Ҳамебуд доим ба фарҳангу рой,
Ба таъзими устоз кӯшишнамой. *Ҷомӣ*

**УСТОМ** I استام асбоби зин ва лаҷоми асп, афзори асп.

Накӯранг аспони бо симу зар,
Ба устомҳо дарнишонда гуҳар. *Фирдавсӣ*

**УСТОМ** II اوستام мӯътамад, эътимоднок, шоёни боварӣ.

Беҳафзой хонанд ӯро ба ном,
Ҳам аз ному кирдору ҳам устом. *Абӯшакури Балхӣ*

**УСТОХ** استاخ‖اوستاخ далер, ҷасур; нотарс, бебок.

Олиме буд ҳамчу Нӯҳ устох,
Оламе буд ҳамчу рӯҳ фарох. *Саноӣ*

Рӯи саҳро ҳаст ҳамвору фарох,
Ҳар қадам домест, кам рав устох. *Румӣ*

**УСТОХӢ** استاخی‖اوستاخی густохӣ.

Бингар, ки аз шамшери шаҳ дар қаҳрамон хун мечакад,
Охир, чӣ устохист ин, аз ҳад бурун саҳву хато!
*Шамси Табрезӣ*

**УСТУВОН** *а.* استوان‖اسطوان сутун.

...Ва бар сари он устувонҳои рухом барпо карда. *Носири Хисрав*

Ва он ҷо, ки иморат буруңтар аст ва тарбияти ниҳол мутааззир, ба ҳар саду панҷоҳ қадам чӯбе ва устувоне бардоштаанд. *Аҳмади Дониш*

**УСТУВОНА** استوانه‖اسطوانه ҳар чизе, ки сутунмонанд аст; сутун.

Ва мо ҳар қадом худойро бо номи бузург ёд карда, мутамассик ба урва ва устувонаи киштӣ будем. *Аҳмади Дониш*

**УСТУВОР** استوار **1.** маҳкам, пойдор, побарҷо.

Бояд, ки андар эшон замин ғолиб бувад, то устувор буванд. *Ибни Сино*

...Ва онро Гуреҳ ном кард ва онро деворҳои устувор сохт.*

**бораи устувор** қалъаи маҳкам ва матин.

Чу бигрифт он бораи устувор,
Яке базмгаҳ сохт чун навбаҳор. *Фирдавсӣ*

**устувор бастан** маҳкам бастан, чандирпеч кардан.

Малик ... хашм гирифт ва фармуд, то сиёҳро бо канизак устувор бибанданд. *Саъдӣ*

**устувор кардан** а) маҳкам бастан.

Домани хидматгорӣ дар камари ҳаводорӣ устувор кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

*б) барпо кардан, барқарор кардан.*

Ба ёди чашми ту худро хароб хоҳам сохт,
Бинои аҳди қадим устувор хоҳам кард. *Ҳофиз*

**устувор шудан** дуруст шудан, сахт ва маҳкам шудан.

Пас ба узре, ки хас ёр шавад,
Рахнаи боғ устувор шавад. *Низомӣ*

**2.** рост, дуруст.

Гуфтӣ, ки вафо наёяд аз ман,
Савганд маҳӯр, гар устувор аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** маҳфуз, эмин аз хатар.

Шунидам, ки чизе бувад устувор,
Ки ӯро нигаҳбон бувад бешумор. *Абӯшакури Балхӣ*

**4.** мӯътамад, роздор, наздик, дилпуршаванда.

Чу аз устуворон бипардохт роз,
Ба шаҳ гуфт, к-оҳанги рафтан бисоз. *Низомӣ*

**5.** *дар шакли ҷамъ* **устуворон** калонҳо, сардорҳо.

Ҳамон устувориони даргоҳро,
К-аз эшон бувад эминӣ шоҳро ... *Низомӣ*

◇ **устувор будани пой** вафодор будан, ба қавл истодагӣ кардан.

Ба аҳдам даст мегирӣ, валекин
Кӣ мегӯяд, ки поят устувор аст. *Анварӣ*

**устувор будани ҷон** а) сахт будани ҷон; б) сахт будани дил, бераҳмӣ кардан.

Пеши ту ҷон шикофаму бовар наёядат,
Ҳаргиз надидаам зи ту ҷон устувортар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**устувор гаштан** мураттаб шудан, ба тартиб даромадан, муназзам шудан.

Ба Буқрот шуд илми тиб ошкор,
Ба ӯ гашт қонуни он устувор. *Ҷомӣ*

**устувор доштан** а) нигоҳ доштан; риоя кардан; б) рост ва дуруст шумурдан, бовар кардан.

Ин рост аст, ки ӯ моро гуфта буд ва мо сухани ӯро устувор надоштем. *«Таърихи Табарӣ»*

*Мусо* гуфт: Ҳорун бимурд. Қавмаш [гуфтаи ӯро] устувор надоштанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) ҳимоя кардан, тарафдорӣ намудан.

Хадиҷа гуфт: Нахуст маро бихон, ки ман туро устувор медорам.*

**устувор набудан** бовар наомадан.

Онҳо, ки кард бар дили Хисрав фироқи ту,
Аз ғам бипурс, гар зи манат устувор нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**устувор омадан** а) бовар омадан, бовар кардан.

Он чӣ аз ғам гузашт бар дили Ҳисрав,
Ҳар киро гуфтам, устувор наёмад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) маъқул шудан, хуш омадан.

Маликро гуфтани дарвеш устувор омад. Гуфт: Аз ман чизе бихоҳ! *Саъдӣ*

**УСТУВОРБАНД** استواربند пайвасткунанда.

**УСТУВОРӢ** استواری **1.** пойдорӣ, истодагӣ кардан, маҳкамӣ.

Ба чобукдастию устодкорӣ
Куни дар кори ин қаср устуворӣ. *Низомӣ*

Гар дилам шуд зи устувории фикр
Меҳвари осмони ҳушьёрӣ... *Шоҳин*

**2.** боварӣ, эътимод.

Ба душман ба рой устуворӣ мабод,
Ки душман дарахтест талх аз ниҳод.
*Абӯшакури Балхӣ*

Чу бону дид он савгандхорӣ,
Падид омад дилашро устуворӣ. *Низомӣ*

**устуворӣ додан** эътимод ҳосил кунондан, бовар кунондан.

Ба зинҳори хеш устувориш дод,
Зи ҷодукушон растагориш дод. *Низомӣ*

**УСТУН** استون *ниг.* **сутун.**

Ҳама меху устуни ӯ сими ноб,
Зи абрешими хом ӯро таноб. (1) *Фирдавсӣ*

Қомати хамшуда бар қатъи ҳаёт аст далел,
Сақфи кошона агар бишканад, устун резад. (1)
*Шоҳин*

**УСТУР** استور *ниг.* **сутур I.**

Ҳамчу устуре ки бигрезад зи бор,
Ӯ сари худ гирад андар кӯҳсор. *Румӣ*

**УСТУРА** I استره теғ, поку.

Устура яксар ба сутурдан хуш аст,
З-он ба ҳама рӯй сар андар каш аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **устура лесидан** *киноя аз* далерӣ ва ҷонбозӣ кардан.

**УСТУРА** II *а.* اسطوره хурофот; афсона.

Қуфли устураи Арастуро
Бар дари аҳсанулмилал бинихад. *Хоқонӣ*

**УСТУРБОН** استوربان сутурбон, касе ки парастори чорпоён мебошад.

**УСТУРВАН** استورون‖استرون *шакли дигари* **сутурван.**

**УСТУРДАН** استوردن *шакли дигари* **сутурдан.**

**УСТУРЛОБ** *ю.* اسطرلاب *нуҷ.* асбобе, ки ба воситаи он дар расадхонаҳо гардиши ситораҳоро мушоҳида мекунанд ва меомӯзанд.

Ҳамеша то битавон ёфтан зи илми нуҷум,
Макону сайри кавокиб ба ҳукми устурлоб.
*Фаррухӣ*

**УСТУХОН** I استخوان **1.** моддаи сахт дар инсон ва ҳайвон барои устувории андом; **2.** ҳаста, донаки меваҳо ҳамчун донаки хурмо, ангур, анор ва ғ.

Чу хурмо ба ширинӣ андуда пӯст,
Чу бозаш кунӣ, устухоне дар ӯст. *Саъдӣ*

Андар шикамаш хаст яке ҷону сето дил,
В-он ҳар се дилонро зи се пора устухонест.
*Манучеҳрӣ*

◇ **устухони бузург** (ё **сангин**) *киноя аз* калонзода, наҷиб, асилзода; **устухон афшондан** а) донаки меваеро коштан; б) мурдан; **устухон кашидан** ба ҷое бо машаққат расидан, пӯсту устухон шуда омадан.

Чу Нӯҳ омаду ёфт эдар даранг,
Кашид устухонаш ба Дижҳухт-Ганг. *Асадӣ*

**сафед шудани устухон** *киноя аз* ба ҷон расидан, безор шудан.

Гар устухон сафед шавад халкро зи ҷӯъ,
Зинҳор аҷаб мадор — зи камьёбии таом. *Восифӣ*

**устухон шикастан** а) устухон хоидан; устухон хӯрдан; б) машаққати сахт кашидан, ҷаври бисьёр дидан.

Устухонҳо, ки шикастем ба даргоҳи ту мо,
Гар саги хеш нахонӣ, чӣ бигӯем туро.
*Мир Наҷот*

**устухони** *чизе* **бастан** тартиб додани чизе, устухонбандӣ кардан; **устухон ба ҷои дандон бастан** дандони сохта ниҳодан.

Хубе нарафт, к-онро бад ҷонишин нагардад,
Чун устухон, ки бандад мардум ба ҷои дандон.
*Мӯҳсини Таъсир*

**устухон дар гулӯ гирифтан** *киноя аз* ранҷу меҳнат кашидан; **устухон зери гулӯ доштан** меҳнат ва азоб кашидан.

Чунон носозгорӣ ом шуд дар рӯзгори ман,
Ки тифл аз шири модар устухон зери гулӯ дорад.
*Соиб*

**ба устухон расидани корд** ба ҷон расидан, аз ҳад гузаштани машаққату алам; **бар устухон мондани пӯст** бисьёр харобу лоғар шудан; заифу назор шудан.

Аз ӯ монда бар устухон пӯст. *Саъдӣ*

**бар устухон расидани кор** аз ҳад гузаштани кор, ба ҷон расидан.

Ин об зи фарқ баргузаштаст
В-ин кор бар устухон расидаст. *Анварӣ*

**дар ком шикастани устухон** дар гулӯ мондан, аз гулӯ нагузаштани чизе.

**УСТУХОН** II استخوان навъе аз аслиҳаи ҷангии қадим.

Натарсад зи жупину аз устухон ... *Фирдавсӣ*

**УСТУХОНБАНДӢ** استخوان‌بندی дуруст кардан, таркиб додан, ба сомон даровардан.

Вуҷуди мо зи адам дорад устухонбандӣ,
Хамирмояи ҳастист нестӣ моро. *Шавкат*

Бе қаноат натавон шуд зи саодатмандон,
Устухонбандии давлат ба Ҳумо пайваст аст. *Соиб*

**УСТУХОНБУЗУРГ** استخوان‌بزرگ наҷиб, асилзода, калонзода.

**УСТУХОНДОР** استخوان‌دار маҳкам ва қоим.

Риёзат *аст сабаб гуфтуғӯи мӯҳкамро,*
Қасе, ки хушк бувад, ҳарфаш устухондор аст.
*Нозим*

**УСТУХОНКОРӢ** استخوان‌کاری хотамбандӣ, бо кандакорӣ устухон шинондан.

Устухонҳои ман, эй оҳ, ба гардун бурдӣ,
Устухонкории сандуқи фалак чанд кунӣ! *Котибӣ*

**УСТУХОНПОРА** استخوان‌پاره *як парча устухон.*

**УСТУХОНРАБО**||**УСТУХОНРУБО** استخوان‌ربا 1. саг; 2. мурғи афсонавии Ҳумо, ки гӯё устухон мехӯрдааст.

**УСТУХОНФУРӮШӢ** استخوان‌فروشی таъриф ва ситоиши падару бобоҳо.

**УСТУҚУС** *ю.* اسطقس 1. унсур, моддаи аввалия; 2. фалак.

**УСТУҚУССОТ** *ю.-а.* اسطقسات *ҷ.* **устуқус.**

Моранд устуқуссот, гуфтӣ, ҳама сиёҳ,
Деванд охшеҷон, гуфтӣ, ҳама лаин. (1) *Ломеӣ*

Ҷамшед донист, ки аҷроми улвӣ ва устуқуссоти сифлӣ ... табоеи мутанофӣ доранд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**УСТӮҲ** استوه *шакли дигари* **сутӯҳ.**

Паланги диҷбарозе дид бар кӯҳ,
Ки шери чарх гашт аз кинаш устӯҳ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**УСУД** *а.* اسود *ҷ.* **асад.**

Гурӯҳе ба сони усуду фуҳуданд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

**УСУЛ** *а.* اصول *ҷамъ* 1. *ҷ.* **асл.**

Ва ҳар яке аз ин се илм муштамил бувад бар чанд ҷузв, ки бархе аз он ба масобаи усул бошад. (2)
*«Ахлоқи Носирӣ»*

2. *маҷ.* таърих ва моҳияти пайдоиши беморӣ.

Аз табиб ар ниҳон кунӣ ту усул,
Беҳ нагардию мондӣ маълул. *Саноӣ*

3. қоидаҳои асосии ҳар илм, асосҳои ҳар илм, қисмҳои муҳимтарини илм.

Гоҳ таълими усулу гоҳ талқини фурӯъ,
Як ба як тамҳиди асбоби ҳидоят доштам. *Шоҳин*

**усули калом** *д.* масъалаҳои илми калом, ки аз илоҳиёт баҳс мекунад; **усули фиқҳ** *д.* илми қонуни шариат; **усули шеър** *адш.* қоидаҳои арӯз ва қофия дар назм; **усули ҳадис** *д.* илме, ки аз дуруст ё нодуруст будани ҳадис баҳс мекунад; **усул ва фурӯъ** қисмҳои асосӣ ва ғайриасосии чизе, махсусан илм; 4. номи илми дини ислом, ки дар он аз ҳар чор усули фиқҳ баҳс мешавад: якӯм — китоб (Қуръон), дуйӯм — суннат (ҳадис), сейӯм — иҷмои уммат (иттифоқи саҳоба ё муҷтаҳидин), чорӯм — қиёс (ҳукм баровардан дар бораи ҳалолӣ ва ё ҳаромии кору амале аз ҷиҳати зарари сиҳҳӣ ва ё ахлоқӣ ба воситаи ташбеҳ кардани чизе ба чизе); 5. роҳ, тариқ; тарз.

Дар усули дилрабоӣ ҳаракоти аъзояш нағмахез-*тар аз риштаҳои соз (аст). Бедил*

6. ҳаракати мавзуни хушоянда, рақс.

Ба ишқ агар бирасӣ, бе шароб маст шавӣ,
Чунон ки бе дафу най худ ба худ усул кунӣ.
*Мулло Ташбеҳӣ*

Гоҳ худову расул, гоҳ нағмаю усул. *Зарбулмасал*

7. оҳанги мусиқӣ, вазни мусиқӣ.

Зи тоби силии ғам чун садои даф гоҳе
Бирун зи доира по мениҳад, вале ба усул. *Ваҳид*

Боз булбул чанг зад дар пардаҳои танги гул,
Дар «усули Фохта» булбул парешон гашта боз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

8. номи нағмаҳои ҳафтдаҳгонаи мусиқии классикӣ: мухаммас, туркзарб, дуяк, сақил, сақили калон, хафиф, чорзарб, дурафшон, миатайн, зарбулфатҳ, усули фохта, чанбар, нимсақил, азфар, арсад, рамал, ҳазаҷ.

**УСУР** *а.* عثور лағзиш, афтодан.

Аз қусури чашм бошад он усур. *Румӣ*

**УСФУР** *а.* عصفور гунҷишк, чумчуқ.

Ба саҳн мурғи музаъфар нишаста чун Анқо,
Ба коса қальяи бағро фитода чун усфур.
*Абӯисҳоқи Атъима*

Агарчи шӯҳра ба шоҳиниям, вале, Шоҳин,
Зи дасти чарх гирифтори чанги усфурам. *Шоҳин*

**УСЪУС** *а.* عصعوص устухони миёни ду сурин, мӯҳраи нишастгоҳ.

Се мӯҳраи нишастгоҳ, ки ба тозӣ онро усъус гӯянд ... *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**УСҒАР**||**УСҒУР** اسغر *ниг.* **суғар.**

Ҳаст ҳайвоне, ки номаш усғур аст,
К-ӯ ба захми чӯб зафту ламтур аст. *Румӣ*

**УСҚУФ** *ю.* اسقف кашиши калони исавиён, епископ.

Маккӣ ба Каъба фахр кунад, мисриён ба Нил,
Тарсо ба усқуфу алавӣ б-ифтихори ҷад. *Рӯдакӣ*

Маро усқуф муҳаққақтар шиносад,
Зи Яъқубу зи Настуру зи Мокко. *Хоқонӣ*

**УТЛАТ** *а.* عطلت бекорӣ.

Қунун, к-ошуфта шуд гетӣ, гузидӣ узлату утлат,
Ки утлат беҳ зи қолу қилу узлат беҳ зи шӯру шар.
*Муиззӣ*

**УТОРИД**||**АТОРУД** *а.* عطارد *нуҷ.* сайёраи Тир, Меркурий, ки дар истилоҳи ҳайъати қадим дабири фалак номида мешуд.

Ба қалам гашта бо Уторид ҷуфт,
Қори шамшер худ чӣ бояд гуфт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**УТОРИДЗАМИР** عطاردضمیر ботадбир, пурдон.

**УТОРИДҶАНОБ** عطاردجناب баландмартаба.

**УТОС** *а.* عطاس атса.

Бишнав аз ман ту ҳадду васфи утос,
Ҳаракатҳои абхира зи қиёс. *Саноӣ*

**УТОҒА** *т.-м.* اتاغه **1.** коза, чайла; ошьёна; **2.** *ниг.* **утоқа.**

Далерон зи миғфар сар афрохта,
Утоға зи миғфар барандохта. (2) *Ҳотифӣ*

**УТОҚ** *т.* اطاق чой, манзил, хона; **утоқи пазирой** хонаи қабул, қабулгоҳ; **утоқи суфра** суфрахона, хонаи хӯрок; **утоқи хилват** ҳуҷраи кор, хонаи кор.

**УТОҚА** *т.* اتاقه **1.** хайма; соябон, чатр; **2.** пари кулоҳ, тоҷ, чиға, нимтоҷ.

Чу рахши ҷоҳи туро чарх дар рикоб давад,
Кунад утоқаи хуршед пок гарди инон. *Зуҳурӣ*

Утоқа(и) зар ба кулаҳгӯшаам дамид он меҳр,
Ки эй хироҷситон якка шоири офоқ. *Зулолӣ*

**УТОҚАДОР** اتاقه‌دار: **оҳи утоқадор** *кинояаз* оҳи оташин.

Аз дуди ҷигар ба арш тозам
Сад оҳи утоқадор то рӯз. *Толиби Омулӣ*

**УТРОР** *т.* اترار **1.** алафзор, марғзор, чарогоҳ.

Зимистон ба утрори Саброн расид,
Муҳаммад Мазид аз нузулаш шунид. *Шодӣ*

**2.** номи шаҳри қадим наздики Туркистон (дар Қазоқистони ҳозира).

Дар Утрор кардӣ зимистон қарор. *Шодӣ*

**УТРУБА** *а.* اطروبه асбоби шодӣ, он чӣ боиси шодӣ мегардад; соз, нағма.

В-аз нағмаи утрубаи ӯ чарх занад рақс,
Рақсе, ки кулоҳи зараш аз фарқи сар афтад.
*Бадри Чочӣ*

**УТТУ** اتو *ниг.* **уту** II.

**УТУ** I || **УТУВ(В)** *а.* عتو саркашӣ.

З-он бихонандат бад-ин ҷо, то ки ту
Он гувоҳӣ бидҳиву н-орӣ уту. *Румӣ*

**УТУ** II || **УТТУ** اتو дарзмол, рахтмол, уттӣ.

Ҷомаро ҳарчанд уту бештар — зеботар аст. *Соиб*

**уту кардан** дарзмол кардан; **уту кашидан** а) дарзмол кардан; б) хамьёза кашидан; в) забон баровардa дум ҷунбонидани саг.

Чу саг гирди он кӯй бӯ мекашам,
Ба ёди утукаш уту мекашам. *Ваҳид*

**УТУВ(В)** *а.* عتو *ниг.* **уту** I.

**УТУКАШ** اتوکش касе, ки дарзмол мекунад.

Зи бедоди ёри утукаш магӯ,
Ки афганда дар оташам чун уту! *Ваҳид*

**УТУЛ(Л)** *а.* عتل ситамгор, бадкирдор.

В-ар намекорӣ, чӣ бардорӣ аз ӯ
Рӯзи маҳшар, эй утуллу эй уту! *Румӣ*

**УТУФАТ** *а.* عطوفت *ниг.* **атуфат.**

**УТҲ** *а.* عته *ниг.* **атаҳ.**

**УФ(Ф)** اف ҳиссачаи таассуф.

Амри ҳамшӯрӣ бихон андар суҳуф,
Ёрро бошу макун аз ноз уф! *Румӣ*

**уфт** افت *асоси замони ҳозираи* **уфтодан.**

**УФТ** افت: **уфту андоз** ҳаракати мавзун ва хушоянда.

Захмҳо сар аз ҷигар баркардаву ман бехабар,
Уфту андози нигоҳи теғбораш нозук аст. *Зуҳурӣ*

**УФТОДА** اوفتاده||افتاده **1.** *ниг.* **афтода; 2.** гирифтор.

В-он гоҳ ҳарифи содаву маст
Дар ҷанги ман уфтода бояд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**УФТОДАН** اوفتادن||افتادن *ниг.* **афтодан.**

Ба тундӣ чунон уфтад бар барам,
Ки метини Фарҳод бар Бесутун. (1) *Оғоҷӣ*

Уфтодаст дар ҷаҳон бисьёр
Бетамиз арҷманду оқил хор. (4) *Саъдӣ*

◇ **уфтодани дил ба ҷое** қарор ва унс гирифтан.

Чун дилам дар тангнои ин қафас уфтад, ки ман
Байзаи афлокро дар зери пар дорам ба бод.
*Саиди Ашраф*

**уфтодани кор** алоқа пайдо кардан.

Маро бо дилбаре коре биюфтод,
Диламро низ бозоре биюфтод. *Анварӣ*

**УФТУХЕЗ||АФТУХЕЗ** افت‌وخیز афтодану хестан, баланду паст шудан, болову поин шудан.

Вубин мадори маҳу меҳру бевафоии гулҳо,
Зи давлате машав эмин, ки уфтухез надорад.
*Мӯҳсини Таъсир*

**УФУЛ** *а.* افول **1.** ғуруб, фурӯ рафтан; **2.** *маҷ.* мурдан.

Офтоби ҳастии ӯ ба сарҳадди уфул ва завол расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**УФУНАТ** *а.* عفونت бадбӯӣ, вайронии ҳаво, об ва ғ., табоҳ шудани оби истода дар ҳавз.

Дар он сол ба сабаби уфунати гармсер дар он вилоят бемории саъб рӯй намуд. *«Таърихи Систон»*

Ҳалокухон ҷиҳати уфунати ҳаво рӯзи чаҳоршанба, чаҳордаҳӯми сафар, аз Бағдод кӯч фармуд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чу об андар шамар бисьёр монад,
Уфунат гирад аз ороми бисьёр. *Ҷомӣ*

**УФУҚ** *а.* افق **1.** канора, канораи осмон, он ҷо ки гӯё осмон ба замин мерасад.

Хуршеди ман аз уфуқ баромад,
Моҳи ҳама дар тутуқ даромад. *Ҳилолӣ*

Гирифт аз уфуқ соқии субҳ соғар,
Баромад турунҷи зар аз ҷайби ховар. *Мушфиқӣ*

**уфуқи чарх** канори осмон.

Ҳар моҳи нав, ки аз уфуқи чарх сар занад,
Дар арзи як-ду ҳафта қамар мекунем мо. *Соиб*

**2.** *маҷ.* тараф, сӯй, ҷониб.

Аз хиҷлати рӯяш ба ниҳон тира фурӯ шуд
Ҳар моҳ, ки дӯш аз уфуқи бохтар омад. *Анварӣ*

**уфуқи машриқ** ҷониби шарқ.

Бар ин минвол шаби тира ба поён расиду субҳи равшан рӯй аз уфуқи машриқ оғози тулӯъ кард.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**3.** *олам, дуньё;* **уфуқи ҳайвонот** олами ҳайвонот.

Ва ин мақом ғояти камоли тамомати набототаст ва мабдаи иттисол ба уфуқи ҳайвонот.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

◇ **уфуқи андеша** *киноя аз* димоғ, мухайила.

Рӯзе нест, ки ҳазор офтоб аз уфуқи андеша тулӯъ нанамояд ва шабе не, ки ҳазор моҳ аз авҷи фитрат ба ҷилва барнаёяд. *Бедил*

**уфуқи сарварӣ** тахти салтанат, тахти подшоҳӣ.

Субҳи саодат аз уфуқи сарварӣ дамид,
Афрӯхт шамъи толеаш афлок дар лаган. *Фазлӣ*

**УФФ** اف *ниг.* **уф(ф).**

**УХ** اخ *калимаи нидо* барои изҳори тааҷҷуб.

Баъраро, эй гандаақли гандамух,
Зери бинӣ бинҳию гӯӣ, ки ух! *Румӣ*

**УХРАВӢ** *а.* اخروی *д.* охиратӣ, ондуньёӣ.

З-он ки ин коҳил ба кори ухравист,
Чусту чобук дар умури дуньявист. *Румӣ*

Ҷаҳд кунад, то давлати дуньявиро тухми гирифтории ухравӣ насозад. *Аҳмади Дониш*

**УХРО** *а.* اخری **1.** дигар, дуйӯм, сонӣ; **2.** охирин, вопасин.

... Ва зоҳир гардонидани тартибу низоми сухан дар ҳар воқеа то бар ваҷҳи **уло ва** ухро адо кардаояд. *Низомии Арӯзӣ*

**УХТ** *а.* اخت хоҳар, ҳамшира.

**УХУВВАТ** *а.* اخوت бародарӣ, дӯстӣ.

Хоҷа Низомулмулки Тӯсӣ, Умари Хайём ва Ҳасани Саббоҳ ... ба якдигар ақди ухувват баста буданд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

Басо ах, к-аз ухувват чун занад дам,
Дамаш бошад чароғи хешро пуф. *Ҷомӣ*

**УЧОҚ||УҶОҚ** *т.* اجاق||اچاق дегмон, оташдон.

Нест бо олудадомонон уҷоқи ишқ соф,
Тирагӣ дар дудмони оташ аз ҷӯби тар аст. *Туғро*

**УШКУФА** اشکوفه *шакли дигари* **шукуфа.**

Баҳри хашми хештан оташ бимонд афрӯхтан,
Т-оташи Намрудро ушкуфаву наргис кунад.
*Шамси Табрезӣ*

**УШКӮҲ** اشکوه *шакли дигари* **шукӯҳ.**

**УШНА** اشنه *ниг.* **ушнон.**

**УШНОН** اشنان гиёҳе, ки барои шустушӯ ҳамчун собун кор фармуда мешуд.

Эмин бизӣ акнун, ки бишустам
Даст аз ту ба ушнону канашту. *Шаҳид*

Ба шустан чӣ судаш диҳад доварӣ
Дар ушнони мо ҷомаи дигарӣ? *Низоми Албиса*

**УШОҚ** *т.* اشاق дастьёр, ходим, хидматгори ҷавон.

Дар пеши мавкиби ту ушоқони қавдкаш
Ҳар дам лигом бар сари чархи ҳарун кунанд.
*Заҳири Форьёбӣ*

**УШР** *а.* عشر **1.** даҳьяк.

Ушри ин мол ба ту ҳалол кардам. *Авфӣ*

Он чӣ Қутайба дар Хуросон ва Мовароуннаҳр кард, аз ҳеҷ кас ушри он содир нагардад.
«*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *таър.* андоз, боҷу хироҷ, ки ба андозаи даҳьяки мол гирифта мешуд.

Ошиқонро ҳар нафас сӯзиданест,
Бар деҳи вайрон хироҷу ушр нест. *Румӣ*

Нагузорам, ки ҳеҷ офарида дар он ҷо равад, то вақте ки подшоҳ ушри худ бигирад.
«*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**3.** даҳьяки Қуръон.

Ва ҳофизи хушхонест ва Қуръонро дар оҳанге мехонад, ки ҳеҷ ҳофизи баландхоне бо вай як ушр наметавонад хонд. *Восифӣ*

**ушри заррин** нақшу нигори лавҳаи ҳар даҳ қисми Қуръон.

Ушри заррин бидуздад аз мусҳаф,
То кунад зеби чангу зевари даф. *Ҷомӣ*

**4.** даҳа, даҳ рӯзи аввали моҳи рамазон.

Дар рикоби эшон равон шуданд ва дар ушри аввали рамазонулмуборак ба мақсад расиданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ушри ашир** а) садьяк, аз сад як; б) *маҷ.* чизи андак.

Ҳафт байт омад ғазалҳои Камол,
«Панҷ ганҷ» аз лутфи ӯ ушри ашир.
*Камоли Хуҷандӣ*

Хизонаи Қорун ба ушри аширӣ он нарасид.
«*Равзат-ус-сафо*»

**УШРА** *а.* عشره номи як ҷинс дарахти талх.

**УШРИСТОН** عشرستان чакалакзор аз дарахти ушра.

**УШРХОН** عشرخوان **1.** қуръонхон; **2.** *киноя аз* одами маъзул ва бекормонда.

**УШРӢ** عشری **1.** касе, ки ба миқдори даҳьяк хироҷ медиҳад; **2.** тифли навомӯзи қуръонхон.

**УШТУЛУМ** اشتلم **1.** дуруштӣ, тундӣ; **2.** ҷанг.

Зи бас дошт бо хор-хор уштулум,
Ба ҳар узв сад нохунаш гашта гум. *Бедил*

**уштулум кардан** а) ҷанг кардан.

Хоқонӣ уштулум ба забоне кунад, на теғ,
Мафғон сипар, ки бобати ин уштулум туӣ!
*Хоқонӣ*

б) *маҷ.* ғалаба кардан.

Илоҳӣ, аз худам бистону гум кун,
Ба нури пок бар ман уштулум кун. *Рӯдакӣ*

Чунон хуршед бар вай уштулум кард,
Ки Юсуфро дар ӯ чун зарра гум кард. *Ҷомӣ*

**3.** зӯрӣ, тааддӣ, зулм.

Ҳезуми дарвешон ба уштулум ... бихаридӣ.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

... Ки бодаш зи рӯи замин номгум,
Ки бар ман раво дошт ин уштулум! *Ҷомӣ*

**4.** наъра, фарьёд, шӯру ғавғо.

Садоҳои пурваҳми рӯина хум
Расондӣ ба гардун басе уштулум. *Фирдавсӣ*

Ӯшҳанг бонг ва уштулуми Каюмарс бишунид.
«*Таърихи Табарӣ*»

**УШТУР** اشتر *шакли дигари* **шутур.**

Бузу уштуру мешро ҳамчунин
Ба дӯшандагон дода бод покдин. *Фирдавсӣ*

**уштури бухтӣ** навъе аз шутури қавӣ ва калонҷуссаи сурхранг.

... Уштури бухтӣ, ки дар шабе иқлиме бипӯяд ...
«*Калила ва Димна*»

**уштур хобондан** шутурро аз роҳ нигоҳ доштан, ист кардан.

Ҳало, эй сорбон, уштур бихобон!
Аз ин хуштар куҷо бошад алафхор!
*Шамси Табрезӣ*

◇ **бар уштур нишастан** *киноя аз* ошкор шудани розе, сирре.

**УШТУРАК** اشترک **1.** шутури майда; шутурбача; **2.** *маҷ.* мавҷи дарьё.

Аз қулзуми қудрати илоҳӣ
Ту уштураку думи ту моҳӣ. *Ҳилолӣ*

**УШТУРГИЁҲ** اشترگیاه шутурхор, янтоқ.

**УШТУРГОВПАЛАНГ** اشترگاوپلنگ зарофа.

**УШТУРДИЛ** اشتردل *киноя аз* буздил, тарсӯ, тарсончак; бадкина.

Бар миёна бувад шаҳи одил,
На бувад шерхӯ, на уштурдил. *Саноӣ*

**УШТУРПОЙ** اشترپای гиёҳе, ки барги он ба кафи пои шутур монанд аст.

**УШТУРХОР** اشترخار *ниг.* **уштургиёҳ.**

**УШТУРҒОЗ** اشترغاز гиёҳест монанди коҳу.

Зи ҳосидони шутурдил мадор мардумӣ чашм,
Ки найшакар набирӯяд зи бехи уштурғоз.
*Заҳири Форьёбӣ*

**УШШОҚ** *а.* عشاق *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ошиқ.**

Рухсораи ӯ пардаи ушшоқ дарид,
Бо он ки нуҳуфта дорад андар парда. *Рӯдакӣ*

Чун лола кушо турбати ушшоқ, ки бинӣ
Бар якдигар аз хуни ҷигар баста кафанҳо.
*Мушфиқӣ*

Ки мо аз ҷону дил муштоқи ӯем,
Рухаш нодида аз ушшоқи ӯем. *Ҷомӣ*

**2.** *мус.* номи яке аз дувоздаҳ мақоми мусиқӣ.

Рост месозанд мурғон хонаи оҳангро,
Булбул аз сад парда чун Ушшоқ дар зери навост.
*Сайидо*

Ёбад наво зи пардаи Ушшоқ ҳар ки ӯ
Зеру бами таронаи ишқи ту соз кард. *Туғрал*

**УЪҶУБА** *а.* اعجوبه *ниг.* **ӯъҷуба.**

**УЮБ** *а.* عیوب *ҷ.* **айб.**

Зани хушманиш дилнишонтар, ки хуб,
Ки омезгорӣ бипӯшад уюб. (1) *Саъдӣ*

Гуфт: Эй зоҳид, духтар ҳеҷ айбе надорад ва он уюб, ки ман гуфтам, мурод ин ҷо, ки ин духтар ҳаргиз аз чашм рӯи номаҳрам надида. (1)
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**УЮН** *а.* عیون *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **айн** II.

Фарьёд ба авҷи осмон расониданд ва селоби хун аз фаввораи уюн равон сохтанд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

Бешае буд муштамил бар уюни ... гуногун. (2)
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** бузургон, ашроф.

Як хилофе не миёни ин уюн,
Ончунон ки ҳаст дар илми зунун. *Румӣ*

**3.** номи асари фалсафии Абӯалӣ ибни Сино.

**УҒЛУТА** *а.* اغلوطه сухани шубҳаноки ба ғалат андозанда, ғалат.

Гуфтам: Уғлута мадеҳ, ин чӣ дуӣ бошад! Гуфт:
Дуии ақл, ки ҳам шоҳиду ҳам машҳуд аст.
*Анварӣ*

**УҒНИЯ** *а.* اغنیه соз, нағма.

**УҒРУҒ||УҒРУҚ** *т.* اغرغ||اغرق **1.** хайма; **2.** ҷамоа, қабила.

Искандар ... аз уғруғи хеш пеш афтод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Шунид, ки хон бо маҷмӯи лашкари худ мурочаат намуда, дар канори оби Ҷӯбора ба уғруқи худ мулҳақ гаштааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**УҚАД** *а.* عقد *ҷ.* **уқда.**

Фиғони ман ҳама з-он зулфи бетакаллуфи ӯст,
Фиканда-табъ бар ӯ бар ҳазор гуна уқад. (1)
*Мунҷик*

**УҚАЛО** *а.* عقلا *ҷ.* **оқил** II.

Аз он об оташ барояд ва дар ҳаво мутасоид шавад ва сабаби он бар уқало махфист.
*«Равзат-ус-сафо»*

Уқало фитна ва шаҳватро бихобонанд.
*Аҳмади Дониш*

**УҚБО** *а.* عقبی *д.* охират.

Зоҳидон дар кори дуньё коҳиланд,
Дар адои кори уқбо комиланд. *Румӣ*

То чанд кашӣ заҳмати карру фари дуньё?
То кай равӣ аз ҳуш ба афсонаи уқбо? *Бедил*

**УҚД** *а.* عقد *ниг.* **уқда.**

Ду чашмат офати дилҳост ҳар як,
Ду зулфат уқди мушкилҳост ҳар як. (1)
*Хисрави Деҳлавӣ*

Уқди зулфаш нашавад ҳал осон,
Ки ба ҳар ҳалқаи ӯ асрор аст. (1) *Туғрал*

**УҚДА** *а.* عقده **1.** гиреҳ, чигил, банд.

Болои нозуки ту зи ширинии хиром,
Бас уқдаҳо, ки дар ҷигари найшакар зада. *Шоҳин*

**уқдаи баста** гиреҳи сахт.

Гавҳари роз хун шуду ғалтид,
Уқдаи баста об гашту чакид. *Бедил*

**уқда фикандан** гиреҳ бастан, гиреҳбанд кардан, банд андохтан.

Хӯрдаам тири фалак, бода бидеҳ, то сармаст
Уқда дар банди камар тиркаши ҷавзо фиканам.

**уқда бар ришта задан** гиреҳ задан, тугун кардан.

Аз таманно гиреҳе риштаи умри ту надошт,
Ту бар ин ришта дусад уқдаи мушкил задаӣ. *Соиб*

**2.** *маҷ.* душворӣ, кори мушкил.

Ҳилаи кушодани ин уқда чӣ гуна меандешӣ?
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**уқда кушодан** монеаҳоро дур кардан, осон кардани мушкилиҳо.

... Ки бар ҳоли мани бедил бубахшоӣ,
Зи кори мушкили ман уқда бикшоӣ. *Ҷомӣ*

**уқда аз кор кушодан** *киноя аз* бартараф кардани монеа ва мушкилот.

Ку нохуни иқбол, ки сарпанҷаи тақдир
То уқдаам аз кори фурӯбаста кушояд. *Шоҳин*

**укда дар кор афтодан** (*ё* **задан, шудан**) *кинoя аз* банд шудани кор, ба мушкилй афтодани кор.

Ин уқдаи мушкил, ки зад абрӯи ӯ дар кори ман,
Бисьёр хоҳад кард най дар нохуни тадбирҳо. *Соиб*

3. *маҷ.* ғаму андӯҳ.

Қардаам то тавқи гардан риштаи зуннори зулф,
Укдаҳо тасбеҳро дар дил зи зуннори ман аст.
*Махфӣ*

**укдаи дил** *киноя аз* хотир, замир.

Чиҳо печидаам дар уқдаи дил, мешудӣ зоҳир,
Ба шамшери ҷафо гар синаамро вошикофидӣ. *Савдо*

**укдаи ҳиҷрон** ғаму андӯҳи дурӣ.

Мар-ӯро дид чун моҳи дуҳафта,
Миёни уқдаи ҳиҷрон гирифта. *Фахриддини Гургонӣ*

**укда аз дил кушодан** рози дил гуфтан.

Духтар гуфт: ... Аммо он беҳ, ки ту пешдастӣ намоӣ ва ин уқда аз дили худ бикушоӣ. *Ҷомӣ*

**укда дар дил доштан** дарду андӯҳ доштан.

Ҳазорон уқда чун ангур дар дил доштам, Соиб,
Ба як паймонаи май кард соқӣ ҳалли мушкилҳо.
*Соиб*

◇ **укда бар забон будан** малолат доштани забон, ба душворӣ сухан гуфтан; тутила, забонгир будан.

Уқдае бар сари забонаш буд ва дар сухан гуфтан алсағ буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**УҚДАКУШО(Й)** عقده‌کشا(ی) **1.** гиреҳкушо, он чӣ гиреҳ мекушояд, мас. нохун ва нӯги корд.

В-ар уқдае ба кори дил афтад зи рӯзгор,
Аз абруви ту уқдакушо метавон гирифт.
*Толиби Омулӣ*

Хоре, ки дар ин бодия бекор намояд,
Аз обилаи пои талаб уқдакушоест. *Соиб*

2. *маҷ.* ғамбарор, дилшодкунанда.

Шодкуни синаи ҳар нохуше,
Уқдакушои дили ҳар ғамкаше. *Хисрави Деҳлавӣ*

3. *маҷ.* кордон, мудаббир, ботадбир.

Хирадмандони соҳиброй ва вузарои уқдакушой ... маъруз доштанд. *«Таърихи Фариштa»*

◇ **уқдакушои ҷаъди сунбул** *киноя аз* боди саҳар.

Эй пардарабои оразн гул,
В-эй уқдакушои ҷаъди сунбул! *Ҳилолӣ*

**УҚДАФАРСО(Й)** عقده‌فرسا(ی) гиреҳкушо, уқдакушо.

Шуд ҷавон з-ин навои шӯъласафир
Уқдафарсои риштаи тақрир. *Бедил*

**УҚЛИДИС||УҚЛИДУС** *ю.* اقلیدس Эвклид, номи яке аз донишмандони Юнони қадим (асри III пеш аз милод), ки муаллифи китоби машҳури илми ҳандаса мебошад.

Аз таноби хаймаҳо бар гирди лашкарҳои ҳоҷ
Сад ҳазор ашколи Уқлидис ба бурҳон дидаанд.
*Хоқонӣ*

**УҚЛИДИСКУШО** اقلیدس‌کشا ҳандасадон.

Ба вақти ҳандаса ибратнамое,
Миҷастидону уқлидискушое. *Низомӣ*

**УҚЛИДУС** *ю.* اقلیدس *ниг.* **уқлидис.**

**УҚМ** *а.* عقم беҳосилӣ, бенатиҷагӣ.

Уқми машоих ҳам ба ҳасаби шӯҳрат аз боби тазод бувад. *Насириддини Тӯсӣ*

**УҚНУМ** *ю.* اقنوم *д.* **1.** асл, зот; **2.** дар ақидаи насрониён яке аз се намуди асосии тазоҳури худованд, ки падар, писар, рӯҳулқудс (рӯҳи муқаддас) аст; **се уқнум асли** ҳар чиз; дар дини аҳли насоро (христиёнҳо) падар, писар ва рӯҳи муқаддас.

Се уқнуму се Қуркуфро ба бурҳон
Бигӯям мухтасар шарҳи муваффо. *Хоқонӣ*

**УҚОБ I** *а.* عقاب паррандаи нӯлсахти қавичанголи бузургҷусса ва баландпарвоз, ки ҷонварҳои хурдро шикор мекунад; *дол, бургут.*

Ҳар кӣ чун уқоб сар ба тааддӣ ва туғьён барорад, кабутарвор гарданаш дар тавқ кашад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

Дили ман аз шикани зулфи ту натвонад раст,
Ҳамчу он саъва, ки афтода ба чанголи уқоб. *Шоҳин*

◇ **уқоби осмон** *киноя аз* чанд ситораест дар осмон, ки ба сурати уқоб тасвир мекунанд ва Насри Тоир низ мегӯянд; **уқоби оташиншаҳпар** *киноя аз* офтоб.

Ғуробе, к-аз даҳон андохт дӯш он байзаҳои зар,
Рабудаш аз фазо ногаҳ уқоби оташиншаҳпар.
*Бадри Чочӣ*

**уқоби оҳанинминқор** *киноя аз* тир; **уқоби сапеда** *киноя аз* сапедадам, субҳ.

Уқоби сапеда чу пар баркашид,
Ғуроби шаб аз ошьён барпарид. *Хоҷу*

**уқоби таковар** *киноя аз* аспи тезрафтор.

Уқоби таковар барангехтам,
Чу оташ бар ӯ тир мерехтам. *Фирдавсӣ*

**паррон уқоб** *киноя аз* тир.

**УҚОБ II** *а.* عقاب номи яке аз парчамҳои (байрақҳои) Муҳаммад.

**УҚОБ III** *а.* عقاب санги баромадаи болои кӯҳ, шах, кӯтал.

**УҚОБАЙН** *а.* عقابین ду чӯби баланд, ки гунаҳгоронро бар он мебастанд; чӯби дор.

Маро бар уқобайн кашиданд ва шашсад чӯб бизаданд. *Авфӣ*

**УҚОБИН** *а.* عقابین хорҳои оҳанин; найзае, ки бар сараш шохаҳои ба панҷаи уқоб монанд устувор карда шудааст.

Уқобини пӯлод дар ҷанги ӯ,
Уқобон сияҳҷома з-оҳанги ӯ. *Низомӣ*

Султон фармуда буд, ки то туро ва писаратро— ҳар якеро ҳазор уқобин бизананд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**УҚОБӢ** عقابی мансуб ба уқоб I; **бинии уқобӣ** биние, ки қисмати болояш ба минқори уқоб монанд аст; ◇ **уқобӣ шудан** *киноя аз* талабгор шудан; муштоқ шудан.

**УҚОР** *а.* عقار шароб, май.

Ид омаду бигзашт ҳама рӯз ба шодӣ,
Вақти тарабу хуррамию ҷоми уқор аст. *Муиззӣ*

Он лола бин, нуҳуфта дар ӯ оби чашми абр,
Гӯӣ, ки ҷомҳон ақиқ аст бар уқор. *Амъақ*

Он ҳама зиёъ ва ақор дар шурби уқор сарф кард. *Авфӣ*

**УКСУСА** *а.* اقصوصه қиссаи хурд, ҳикояи майда; ҳикоя; афсона.

**УҚУБАТ** *а.* عقوبت азоб, ҷазо, озор.

Душманамро бад намехоҳам, ки он бадбахтро
Ин уқубат бас, ки бинад дӯст ҳамзонуи дӯст. *Саъдӣ*

**уқубат дидан** ҷазо дидан; азоб кашидан.

*Аз сари зулфи ту сад гуна уқубат дидам,*
Оқибат бесару сомон шудане ҳам дорад. *Мушфиқӣ*

**уқубат кардан** ҷазо додан.

Уқубат кунам халқро бар гуноҳ,
Навозиш кунам, чун шавад узрхоҳ. *Низомӣ*

Ҳаким гуфт: Эй малик, аз ӯ маранҷ ва ӯро уқубат макун, ки сирри худро худ фош кардай. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**УҚУБАТБОРА** عقوبت‌باره озорхона, қалъаи маҳбасмонанд *барои бадарға ва азоб.*

Чу сар дар қасри Ширин кард Шопур,
Уқубатборае дид аз ҷаҳон дур. *Низомӣ*

**УҚУБАТГАРОЙ** عقوبت گرائی ҷазо додан, ҷазодиҳӣ, сазо *додан.*

Битарс аз иқоби шадидулиқоб,
Макун дар уқубатгарой шитоб. *Ҷомӣ*

**УҚУБОТ** *а.* عقوبات *ҷ.* уқубат.

... *Ба камтар зиллате уқуботи аниф кардӣ.* *«Равзат-ус-сафо»*

**УҚУД** I *а.* عقود *ҷ.* **иқд.**

Дар дурҷи гӯшҳо ба назора уқудро,
Аз лафзи ту назар ҳама бар гавҳар уфтод. *Анварӣ*

**УҚУД** II *а.* عقود *ҷ.* ақд.

Уқуду уҳуд, ки карда бошанд, ба ҷой оранд, то хонаҳо яке шавад ва ҳама асбоби бегонагӣ бархезад. (1) *«Таърихи Байҳақӣ»*

Сунбул ба сони зулфе бо печу бо уқуд,
Зулф он нақӯ бувад, ки бад-ӯ-дар уқад бувад. (3) *Манучеҳрӣ*

**УҚУЛ** *а.* عقول *ҷ.* **ақл.**

Нутқи ӯ ҳар ҷӣ дар уқул ниҳод,
Рӯҳ бар дидаи қабул ниҳод. *Саноӣ*

**уқули уло** беҳтарини ақлҳо; ҳакимҳо, файласуфҳои бузург.

Туро шароити таълим ҷамъ бод чунон,
Ки ибтидо ба ту бошад уқули улоро. *Заҳири Форьёбӣ*

**УҚУҚ** *а.* عقوق нофармонӣ, бентоатӣ, ҳақношиносӣ.

Шарорати табиати эшон боис шуд, ки баъд аз вусул ба мавотини худ ҳуқуқро ба уқуқ муқобала карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Қуббара гуфт: ... Бадтари фарзандон он аст, ки аз итоати падар ва модар ибо намояд ва ҳиммат бар уқуқ мақсур дорад. *«Калила ва Димна»*

**УҚҲУВОН** *а.* اقحوان *ниг.* **ақҳавон.**

**УҲБАТ** *а.* اهبت *ниг.* **ӯҳбат.**

**УҲУД** I *а.* عهود *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **аҳд.**

Баъд аз лавозими ҳуҷҷат ва ахзи уҳуду мавосиқ ... маъмули эшонро ... масъалат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** замонҳо, даврҳо, асрҳо.

Дар уҳуди мозия чаҳор дӯст ба ҳам дар роҳе рафиқ шуданд. *Авфӣ*

**УҲУД** II *а.* احد номи кӯҳе дар Арабистон.

Дар домани он диёр кӯҳест
Чун кӯҳи Уҳуд фалакшукӯҳест. *Ҳилолӣ*

**УҶБ** *а.* عجب худписандӣ, ҳавобаландӣ, ғурур.

Уҷбе ба вай роҳ ёфт, гуфт: Зиҳӣ қавидил марде, ки манам. *Авфӣ*

В-он дувум таҳсил карду иҷтиҳод,
Лек дар уҷбе фитоду дар фасод. *Румӣ*

*Ин ҳама бод, ки аз уҷб туро дар рагу пай*
Меравад, дар аҷабам, к-аз ҷӣ намеомосӣ? *Ҷомӣ*

**УҶМ** I *а.* عجم аломат ва *ишоратҳое, ки зеру болои* ҳарф гузошта мешавад.

Нусхаи рӯҳ ҳама уҷму нуқат аз хати ашк,
З-ӯ муаммои ғами ман ба фикар бикшоед. *Хоқонӣ*

**УҶМ** II *а.* عجم *ҷ.* **аъҷам** *гунгон, кундзабонон.*

Нутқу тасбеҳ, к-аз ҷамоду набот
Бишнавӣ ё зи уҷми ҳайвонот. *Ҷомӣ*

**УҶМАТ** *а.* عجمت новозеҳӣ; ғайрият, бегонагӣ.

Ба сабаби уҷмати забон ҳеҷ ба хуруҷ ва духули корвоне пай намебурдам. *Аҳмади Дониш*

**УҶОБ** *а.* عجاب шигифт, аҷиб, тааҷҷубангез.

Гар ҳиҷоб астат, бурун рав аз ҳиҷоб!
То бубинӣ подшоҳии уҷоб. *Румӣ*

Мавҷҳоро ҷазру мадди изтироб
Мерасад ҳар дам аз он баҳри уҷоб. *Шоҳидӣ*

**УҶОҚ** *т.* اجاق *ниг.* **учоқ.**

**УҶОҶ** *а.* اجاج талх; шӯр.

Мазҳаби ишқ куҷо, ҷошнии ишқ куҷо,
Он яке милҳи уҷоҷ ин азби фурот. *Ҷомӣ*

**УҶРА||УҶРАТ** *а.* اجره||اجرت музд; маош; ҳаққи меҳнат; даромад; пули иҷора, киропулӣ.

Пире қассоб муддати як моҳ маро шубонии худ фармуд ва уҷрат муайян кард. *Авфӣ*

Уҷрати муздур ва устод дар корҳо таъин карда буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гаҳ ба дуккону тим гашта гарав,
Баҳри таҳсили уҷра дар таку дав. *Ҷомӣ*

**УҶРИХОР||УҶРОХОР||УҶРИХӮР** اجری‌خوار||اجری‌خور муздгиранда, вазифахӯр.

Гуфтанд, ки дар ин қаср дувоздаҳ ҳазор ходими уҷрохор аст. *Носири Хисрав*

Уҷрихӯри дастмузди хешам,
Гар мӯҳташамам, зи музди хешам. *Низомӣ*

**УҶРО||ИҶРО** *а.* اجری рӯзина, маош; таоми ҳаррӯза, ки ба мӯҳтоҷон медиҳанд; улуфа.

Фармуд, то учрои ман бозгирифтанд. *Авфӣ*

Чокарони ишқро учро бидеҳ,
Бандагони ҳирсро озод кун. *Адиб Собир*

Ман зи чархи обгун нон хостам,
Ӯ ҷигар учрои ман фармуд, бас. *Хоқонӣ*

**УҶРОХОР** اجری‌خوار *ниг.* **учрихор.**

**УҶУР** *а.* اجور *ҷ.* **аҷр.**

Учури иноятӣ малики ваҳҳоб хоқони баландҷанобро писаре шоиста... иноят фармуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

# Ф

**Ф** *ҳарфи бисту дуйӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ—ҳарфи* ف; *ниг.* **фе, фо.**

**ФААММО** *а.* فامّا пас аммо, ва лекин.

Ҳарчанд сурати шатме, ки воқеъ шуд, ... фааммо шояд, ки чун подшоҳ тазаккури он фармояд, бар хотираш гаронояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФАБИҲО** *а.* فبها пас хубтар, боз беҳтар, боз хуштар, бисьёр хуб.

Агар имтисол намояд, фабиҳо, ва илло ӯро банд карда ба хидмати мо фиристонанд. *Авфӣ*

Агар сад ҳазор дирҳам бидиҳӣ, фабиҳо, ва илло фармоям, ки гардани ту бизананд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАВАҲОТ** *а.* فوحات *ҷ.* **фавҳ.**

Нафаҳоти насими ихлос ва фаваҳоти шамимӣ ихтисос мақрун ба ривояти даавот ва машҳун ба маёмини таҳиёт ирсол менамояд. *«Илми симиё»*

**ФАВВОРА** *а.* فواره шарраи об ё моеи дигаре, ки аз сӯрохӣ ё лӯлае бо қувваи фишор бо шиддат сар зада, баланд мебарояд; фонтан; **фаввора задан** ҷӯш зада баромадан.

Ду дасти ман аз кор бишуд ва хун аз димоғам фаввора зад. *Аҳмади Дониш*

Тӯшаи лахти ҷигар дорам ба роҳат, дуди ғам
Мезанад фаввора, тарсам, тира гардад ин китоб.
*Туғрал*

◇ **фаввораи нур** маҳалли нур, сарчашмаи нур, ҷои пошхӯрии нур.

Мапурс аз панҷаи хуршеди он ҳур,
Зи соид то ба каф фаввораи нур. *Ҳозиқ*

**ФАВЗ** *а.* فوز **1.** ғалаба, фирӯзӣ, нусрат; **2.** раҳоӣ, растагорӣ; наҷот, халосӣ.

Ёфт ғофил зи рӯи фавзу фалоҳ
Дар сарои фасод айни салоҳ. *Саноӣ*

◇ **фавзи азим** саодати калон; айни муддао.

Мирзо Рустам мусоҳабати ӯро фавзи азим донист, ба истиқболи вай шитофт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАВОЕҲ** *а.* فوايح *ҷ.* **фоеҳ, фоиҳа.**

*Ронҳаи мушкинфавоеҳи зафар ва беҳрӯзӣ аз гул*зори фархундаосор ... дамидан гирифт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАВОЗИЛ** I *а.* فواضل *ҷ.* **фозил** 2, 3.

... Ва ба рутбаи рафеи тамьиз ва фазилат аз фавозили замон мумтоз ва мустасно омада. (3)
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАВОЗИЛ** II *а.* فواضل *ҷ.* **фозила.**

Фаррухӣ ... аз фавозили инъомоти вай [Яминуддавла] моли хатир ба даст овард. *Ҷомӣ*

**ФАВОИД** *а.* فوائد *ҷ.* **фоида.**

Бас зарур афтод, ки манофеъ ва мазорри ҳар ду касбро ба шумор орем, фавоид ва маҳосили ҳар ду муктасабро бисанҷем. *Аҳмади Дониш*

**ФАВОЙТ** *а.* فوايت *ҷ.* **фоит.**

**ФАВОКЕҲ** *а.* فواکه *ҷ.* **фокиҳа.**

Замини эшон ҳама обшор, муштамил бар гулу гулзор ва мӯҳтавӣ бар анвои фавокеҳ ва асмор.
*Аҳмади Дониш*

**ФАВОТ** *а.* فوات **1.** даргузаштан, мурдан.

Бар фавоти боз таассуф меҳӯрам.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҷамоат ... аз фироқу фавоти ӯ таҳассурҳо хӯрданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *нестшавӣ, гумшавӣ, талафшавӣ.*

Ва фармуданд, ки бар фавоти ашьёи олам ғам намебояд хӯрд. *Восифӣ*

**ФАВОТЕҲ** *а.* فواتح *ҷ.* **фотиҳа**||**фотиҳат** 1.

Он чӣ дигарон дар хавотими корҳо донанд, ӯ дар фавотеҳи он ба исобати раъй дида бувад.
*«Калила ва Димна»*

**ФАВОҲИШ** *а.* فواحش *ҷ.* **фоҳиша** II.

Ба иртикоби зино ва фавоҳиш иқдом намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Мусоадати эшон дар фавоҳишу қабоеҳ ва нахустин шаноеу фазоеҳ бар ҳасби майли эшон (буд).
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**ФАВР** *а.* فور зудӣ ва тезӣ; **ба (ё бар) фавр** ба зудӣ, бо шитоб, бе даранг, даррав, фавран.

Магасвораш аз пеши шаккар ба ҷавр
Бирондандию боз гаштӣ ба фавр. *Саъдӣ*

Башир бар фавр савганди ғилозу шидод ёд кард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАВРАТ** *а.* فورت якбора ва ба тезӣ ба вуқӯъ омадани чизе, тезӣ ва тундӣ, шиддати ҳарорат ва ё хашм.

Чун ӯро [шерро] ... фаврати хашм андаке таскин ёфт, таammуле кард. *«Калила ва Димна»*

**ФАВТ** *а.* فوت **1.** даргузаштан, мурдан, марг, вафот.

Ва хабари фавти ӯро пеш аз қатли ӯ ба Эрон бурданд. *Аҳмади Дониш*

**2.** гумшавӣ, зоеъшавӣ, аз даст рафтан.

Амволи дигар буд, фавти он бар дили ӯ чандон асар надошт. *Авфӣ*

Чист он нор, фавти фурсатҳо,
Араќи инфиоли ғафлатҳо. *Бедил*

**фавт шудан** гум шудан, нест шудан; аз миён рафтан, талаф шудан.

Аз русуми шаръу ҳикмат бо ҳазорон ихтилоф,
Нуктае ҳаргиз нашуд фавт аз дили донои ту. *Ҳофиз*

Он туҳаф ва ҳадоё ба мақсад нарасида, дар миёна фавт шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАВТИДАН** فوتیدن мурдан, даргузаштан, вафот кардан.

Ва аз руфақои мо, ки ҳаждаҳ нафар буданд, то он рӯз миқдори дувоздаҳ кас фавтида буданд. *Аҳмади Дониш*

**ФАВҚ** *а.* فوق боло, фарози чизе, рӯи чизе; *муқобили* **тахт.**

Машрику мағрибе, ки ақли турост,
Фавқ не, тахт не, аз чапу рост. *Саноӣ*

**фавқи...** *а) болои ..., бар болои ...*

Агар дам зи дарвешпурсӣ занӣ,
Зи рифъат қадам фавқи курсӣ занӣ.
*«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

б) берун, зиёда аз..., зиёдтар, болотар аз...

Чӣ шавад ҳосилам ба ҷуз ҳирмон,
Ки диҳӣ фавқи тоқатам фармон?! *Ҷомӣ*

**ФАВҚИ(Й)ЯТ** *а.* فوقیت боло будан, бартарӣ, баландӣ нисбат ба чизе.

Фармуд, афзалият далели фавқият аст, фавқият далели ғолибият. *Бедил*

**ФАВҚУЛМАЪҲУД** *а.* فوق‌المعهود аз муқаррарӣ ва одат берун ва зиёда.

Иқлидус суфаҳои шаҳри худро ба хилват музд медод, то бар-мало ӯро тақбеҳ ва тавбих кунанд ва агар аз нафси худ касолате фаҳм кунад, ӯро ба илтизоми машаққати аъмоли солеҳаи фавқулмаъҳуд таъдиб кунад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФАВҚУЛФАВҚ** *а.* فوق‌الفوق аз ҳад афзун, бисьёр, хеле зиёд.

Уламо ва аъёни Мадинаи мунаввара меҳмондорӣ ва эҳтироми фавқулфавқ ба амал оварданд.
*«Хизонаи омира»*

**ФАВҚУЛҲАД(Д)** *а.* فوق‌الحد аз ҳад берун, аз ҳад афзун, бисьёр.

Хоҷа аз вусули ӯ фавқулҳад масрур гардид.
*«Таърихи Фаришта»*

Хисрави Деҳлавӣ ... дар фурсати каме анвои камолот касб намуда ва аз салотин ва умаро эъзоз ва икроми фавқулҳад ёфт. *«Хизонаи омира»*

**ФАВҚУТТАМОМ** *а.* فوق‌التمام аз ҳама болотар, афзалтар, тамомтар, чизе, ки нисбат ба чизҳои дигар ба дараҷаи баланд меистад; чизи беҳтарин дар навъи худ.

... Ва аммо он чизе, ки ҳар чӣ вайро бояд, худ ҳаст аз худ ва боз афзуни ин миқдор вайро бошад, то он чӣ дигар чизро бояд, аз вай бувад, инро «фавқуттамом» гӯянд, зеро ки беш аз тамом аст. *Ибни Сино*

**ФАВҲ** *а.* فوح паҳншавии бӯй (махсусан бӯи хуш).

**ФАВҶ** *а.* فوج 1. даста, гурӯҳе аз мардум; дастаи муайяни лашкар.

Чунин то фурҷае ногоҳ дарьёфт,
Ба ду фавҷ аз ду сӯи қалъа биштофт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**фавҷ-фавҷ** гурӯҳ-гурӯҳ, даста-даста.

Ҳама мардумон фавҷ-фавҷ аз ҳар қабилате ҳамеомаданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Яке оҳанин қулзум омад ба мавҷ,
Наҳангон дар он ҷилвагар фавҷ-фавҷ. *Шодӣ*

2. гурӯҳ ва дастае аз ҷонварон.

Бурун рафт он хастадил бо аёл,
Чи бо фавҷи ваҳшинигоҳи ғизол. *Бедил*

**ФАВҶДОР** فوج‌دار сардори фавҷе аз лашкар.

Мавъуд... Абӯалӣ Кутволи Ғазнинро фавҷдор карда ба Ҳиндустон фиристод. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАГОНА** فگانه *шакли дигари* **афгона.**

Содадил кӯдако, матарс акнун,
Ба як осеб хар фагона кунад. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ФАДАВИЁНА** فدویانه фидоивор, фидокорона.

Чун султон донист, ки куффор дар ин дафъа фадавиёна сулук менамоянд, ҳар оина дар иқои ҷанг шароити ҳазм ба ҷой овард. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАДАВӢ** *а.* فدوی фидоӣ, касе, ки дар роҳи мазҳаб ё маслаке ҷон дареғ намедорад, ҷонсипор, ҷоннисор.

Хоҷа Низомулмулк ... дар Ниҳованд ба зарби корди яке аз фадавиёни Ҳасани Саббоҳ аз по афтода ... *«Оташкада»*

Аз атроф ва ҷавониби Ҳиндустон тоифаи Маҳдавия муҷтамеъ гашта, фадавии Исмоили Низомшоҳ шуданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАДОМАТ** *а.* فدامت дағалӣ, дуруштмуомилагӣ.

Сабаби мазиди унс ва улфат ва давоми робитаи муҳаббат мешавад ва инро низ чун дигар ахлоқ ду тараф аст: тарафи ифроташ муҷун ва тамасхуру хилоат ва ҷониби тафриташ убусат ва гирифтагию фадомат. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФАДФАД** *а.* فدفد саҳро ва замини ҳамвор, дашт.

То бичарад ранг дар миёнаи кӯҳсор,
То бичамад гӯр дар миёнаи фадфад. *Манучеҳрӣ*

**ФАЁЛ** فیال 1. оғоз, шурӯъ, аввал.

Мар-ин достон кас нагуфт аз фаёл,
Абар сесаду сиву се буд сол. *Абӯшакури Балхӣ*

2. замине, ки аввалин бор кошта шудааст, замини навкорам.

**ФАЁР** فیار шуғл, кор, пеша.

Нест фикре ба ғайри ёр маро,
Ишқ шуд дар ҷаҳон фаёр маро. *Рӯдакӣ*

**ФАЖА** فژه палид, зишт; чиркин, олуда.

В-ин фажа пир зи бахри ту маро хор гирифт,
Бираҳонид аз ӯ изади ҷаббор маро. *Рӯдакӣ*

**ФАЖОГИН** فژاگین палид, зишт; чиркин, олуда.

Гуфт диниро, ки ин динор буд,
К-ин фажогин мушро парвор буд. *Рӯдакӣ*

Фажогин наям, солхўрда наям,
Абар ҷуфт бедодкарда наям. *Абўшакури Балхӣ*

**ФАЖОК** فژاک *ниг.* **фазок.**

**ФАЖҒАНД** فژغند палид; чиркин, ифлос; зишт.

Маъзур аст, ар бо ту насозад занат, эй ғар
З-он ганд даҳони туву з-он бинии фажғанд. *Имора*

**ФАЗАЪ** *а.* فزع **1.** тарс, бим, ваҳм, даҳшат; беқарорӣ, бетоқатӣ аз хавфу тарс.

Ҳаққо, ки ҳанўз аз фазаи рўзи масофат
Дар хонаи хон нолаву фарьёду нафир аст. *Муиззӣ*

Ман аз ғояти фазаъ хоби худро фаромўш кардаам. *«Равзат-ус-сафо»*

Мазмуни вай он чӣ буд, андўхт,
Гаҳ об шуд аз фазаъ, гаҳе сўхт. *Шоҳин*

**фазау ҷазаъ** беқарорӣ, ҳаяҷон, ошуфтагӣ аз тарсу хавф; *муқ.* **ҷазаъ (ҷазау фазаъ).**

Чун подшоҳ ба фақди чизе аз он нафоис, ки ганҷинаи синаро хизонаи мубтало гардад, ҳар оина дар ў осори фазаъ ва ҷазаъ зоҳир шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** фарьёд, ғулғула, ғирев.

В-он ки дар мавкаби маймунаш бо ғулғули кўс
Фазаи сур ба нисбат чу сарири қалам аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**ФАЗИЛАТ** *а.* فضيلت **1.** бартарӣ, болотарӣ, афзалият; хубӣ, некӣ.

Туро фазилат бар хештан тавонам дид,
Валек фазлат номардумисту бехатарӣ. *Оғоҷӣ*

Аз фазилати адолат ҳамин нукта бас, ки одил маҳбуби ҳамаи мардумон аст. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

Даме ки ҳақ ба забонаш сухансаро бошад,
Фазилате натавон ёфт беш аз ин ҳаргиз. *Бедил*

**2.** бартарӣ дар фазл, илм ва камол; олимӣ, донишмандӣ, боилму бодонишӣ.

Тоифае аз ҳукамои Ҳинд дар фазилати Абўзурҷмеҳр сухан мегуфтанд ... *Саъдӣ*

**3.** савоб, аҷр.

Аҳли Бухоро дар ин кор такаллуф кунанд [ва] касе, ки ба зиёрати Нур равад, фазилати ҳаҷ дорад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ФАЗИЛАТОИН** فضيلت‌آئين соҳиби фазилат, соҳиби маърифат ва камол.

Султон Ҳусайн ҷиҳати уламо ва фузалои фазилатоин мадрасае дар вилояти Ҳирот бино фармуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ФАЗИҲАТ** *а.* فضيحت расвоӣ, беобрўӣ, шармандагӣ.

Комилро бо чунин фазиҳате дидам. *Авфӣ*

◇ **фазиҳат кардан** шарманда кардан, сахт маломат кардан.

Бо вай хилват кард, то ўро фазиҳат кунад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**фазиҳат шудан** расво шудан, шарманда шудан.

Суҳбати бад бувад, чу хўрдани май,
Ки фазиҳат шавад ҳариф аз вай. *Саноӣ*

**ФАЗЛ** *а.* فضل **1.** бартарӣ, афзалият.

Қозиёнанд андар ин айём
Ҳама кофирмизоҷу ришватхор;
Илми эшон ба зинати ҷубба,
Фазли эшон ба бастани дастор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фазл ниҳодан** *чизеро бар чизе* бартар донистан, афзал шумурдан.

Аз авом гурўҳе дидам, ки илмро бар амал фазл ниҳоданд. *«Кашф-ул-маҳҷуб»*

**2.** дониш, илм, маърифат.

Фалак ба мардуми нодон диҳад зимоми мурод,
Ту аҳли фазлию дониш, — ҳамин гуноҳат бас! *Ҳофиз*

**фазлу камол** бартарӣ ва камолот дар илму ҳунар; **фазлу фитнат** донишмандӣ ва ҳушьёрӣ.

Фазлу фитнат сипосдори туанд,
Қ-ин атийят ба мо фиристодӣ. *Хоқонӣ*

**3.** некӣ, лутфу марҳамат; неккирдорӣ; бахшиш.

Амир Исмоил гуфт: Ман муқиррам, ки хато кардам ва гуноҳ ҳама марост ва ту авлотарӣ ба фазл, ки ин гуноҳи бузург аз ман даргузаронӣ ва афв кунӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳаққи султон бар чокарон шарти хидмат ба ҷой овардан аст ва камоли фазли султон шукри хидмати бандагон гуфтан ва миннат нанихондан. *Аҳмади Дониш*

**ФАЗЛА** *а.* فضله **1.** зиёдатӣ, бақия, пасмонда.

Нохуне аз Маъну Ҷаъфар кам накардӣ фазл, аз он-к
Фазлаи ҳар нохунатро Маъну Ҷаъфар сохтанд. *Хоқонӣ*

Моро дар фазлаи моли худ ҳамон ҳақ аст. *Аҳмади Дониш*

**2.** пасхўрда, сарқут.

Зол ... фазлае, ки аз таом боқӣ мемонд, мехўрд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** он чӣ пас аз хўрдан аз инсон ва ё ҳайвон берун мешавад, ифрозот, саргин.

Рўда олати дафъи фазла ва суфли таом аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дерин масале ҳаст, ки аз фазлаи ҳайвон
Норанҷ тавон сохт, вале бў натавон кард. *Ҷомӣ*

**фазла-обҳо** обҳои ифлос ва чиркин.

Ва ҳамаи обҳои гармобаҳои шаҳр ва фазла-обҳо бад-он дарьё меравад. *Носири Хисрав*

**4.** *маҷ.* гапи беҳудаи барзиёд.

Фазла кам гўю оҷизӣ пеш ор,
Устухонро ту бар сагон бигзор! *Саноӣ*

**ФАЗО** *а.* فضا **1.** холигӣ, ковокии даруни чизе.

Ва аз андаруни гўш фазоест ва асаби ҳис бар муҳити он ниҳода. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар чун сипанд бар сари оташ нишонадат,
З-ў он қадар, ки дуди ту хезад, фазо маҷўй! *Савдо*

**2.** соҳат, арса, саҳни чизе.

Шуд яке парвона бо қасре зи дур,
Дар фазои қаср дид аз шамъ нур. *Аттор*

Баски танг аст фазои чаман аз нолаи ман,
Бар замин барги гул аз соя ниҳад паҳлуро. *Бедил*

[Назар] баъд аз он ба шаҳре расид, ки бинои он рафеъ ва фазои он васеъ. *Яҳьёи Себак*

◇ **фазои хок** *кинояи аз* дуньё.

Аҷзот чун ба пои шабу рўз суда шуд,
Товон талаб макун зи қазо дар фазои хок. *Хоқонӣ*

**ин фазо** *кинон аз* дунъё.

Чи мураккаб дар ин фазо, чи басит,
Ҳаст ҳукми фано ба ҷумла муҳит. *Ҷомӣ*

**ФАЗОЕҲ** *а.* فضائح||فضایح *ҷ.* **фазиҳат.**

Умаро ... аз фазоеҳи аъмоли Қайхоту ... озурдахотир буданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ФАЗОЗАТ** *а.* فظاظة дағалӣ; сангдилӣ, бераҳмӣ; нокасӣ, ноодамӣ.

Чун он хасосат ва фазозат ва бераҳматӣ диданд, ӯро дуои бад карданд. *Авфӣ*

**ФАЗОИДАН** فزائیدن *ниг.* **физоидан.**

**ФАЗОИЛ** *а.* فضائل||فضایل *ҷ.* **фазилат.**

Монд Шоҳин ҳамагӣ дар тутуқи шеър ниҳон,
В-ар на худ карда зи ақсоми фазоил таҳсил. (2) *Шоҳин*

Фазоил, ки андӯхт, андохтаст,
Ба касби разоил бипардохтаст. (3) *Шоҳин*

Фазоили мустаҳсан ва хасоили марзия беш аз он аст, ки ҳама вақте онро дар назар тавон дошт. (4) *Аҳмади Дониш*

**фазоили муктасаба** фазилатҳо ва сифатҳои касбшуда, ҳосил кардашуда, аз ғайри ирс.

**ФАЗОИШ** فزایش *ниг.* **физоиш.**

**ФАЗОК||ФАЖОК** فزاک||فژاک мурдор, ганда, зишт, палид.

Зад кулӯхе бар ҳабоки он фазок,
Шуд ҳабоки ӯ ба кирдори мағок. *Тайён*

Ҳамоно ки чун ту фажок омадам,
В-агар чун ту аблаҳ фағок омадам... *Асадии Тӯсӣ*

**ФАЗОЛИК** *а.* فذالک ҳосил, якун, натиҷа, ҷамъбаст, хулоса.

Чун гузар кард нӯҳсаду панҷоҳ,
Дар фазолик ба ҳасра кард нигоҳ. *Саноӣ*

Дар навоҳӣ на гов монду на кишт,
Дахлро кас фазолике нанавишт. *Низомӣ*

**ФАЗОҲАТ** *а.* فضاحت расвой, шармандагӣ, беобрӯӣ; ошкор шудани айб ва кори бад.

Фазоҳати он хасосат ба мо роҷеъ шавад. *Авфӣ*

Фазоҳат бувад хирман андӯхтан,
Пас аз хирмани хештан сӯхтан. *Саъдӣ*

**ФАЙ** *а.* فی соя, сояной; сояи баъд аз пешин, сояи офтоб дар гашти пешин.

Ҳарифе буд маро соқӣ, ки ҳар дам
Зи зулфу рух намудӣ шамсу файро. *Ҳофиз*

То шавад ҷамъ ҳамму ҳиммати вай,
Офтобаш раҳад зи зулмати фай. *Ҷомӣ*

**фай гаштан (ё шудан)** ҳеҷ шудан, нобуд шудан.

Оташу пунба ҷуфт кай гардад,
Хонумонат ба ҷумла фай гардад. *Саноӣ*

**ФАЙЁЗ** *а.* فیاض бисьёр файзкунанда, бисьёр бахшанда, пурхайр.

Нозим, инсон бо вуҷуди гавҳари файёзи дил,
Дар бисоти зиндагӣ чун чанд рӯзе беш нест. *Нозим*

**ФАЙЗ** *а.* فیض **1.** афзоиши об, аз ҳад зиёд шудани об; **2.** бисьёрӣ, афзунӣ, фаровонӣ дар бахшиш ва некӣ; баракат, хайру барака.

Бар тарабдӯстон чу файзи баҳор,
Гар ҳама ранг дошт, кард эсор. *Бедил*

Аз файзи хирад чу баҳравар шуд,
Омодаи касби пурҳунар шуд. *Шоҳин*

**ФАЙЗБАХШӢ** فیض‌بخشی лутфу марҳамати бисьёр кардан; бахшиш ва хайру барака расонидан.

Биё, ки чораи завқи ҳузуру назми умур
Ба файзбахшии аҳли назар тавонӣ кард. *Ҳофиз*

**ФАЙЗПАРВАР** فیض‌پرور файзбахш, пурбаракат.

Мапурс аз чашмаҳои файзпарвар,
Ки баҳр аз хиҷлат ин ҷо мешавад тар. *Бедил*

**ФАЙЛАСУФ** *ю.* فیلسوف дӯстдори илму ҳикмат; ҳаким, донишманд.

Бибояд файласуфи сахт шево,
Ки бошад дар сухан гуфтан тавоно. *Абӯшакури Балхӣ*

Файласуф аз ҳисобҳои нуҳуфт,
Ҳарчи дархӯрд буд, бо ӯ гуфт. *Низомӣ*

◇ **файласуфи муаззам** *кинон аз* Арасту (Аристотель).

Дӯш аз бухори сина бухуре бисохтам,
Бар хоки файласуфи муаззам бисӯхтам. *Хоқонӣ*

**ФАЙСАЛ** *а.* فیصل ба анҷом расонидан, қатъ кардан, ҳакам шудан дар ҷудо кардани ҳақ аз ботил, қазоват кардан.

Абдурраҳмон гуфт: Ин ҳаме дароз мешавад ва ба файсал намеанҷомад ва агар он чӣ ман гӯям, бикунед, файсал гирад. «*Таърихи Табарӣ*»

Ин хусумат ҷуз ба файсали шамшер ба қатъ нарасад. «*Равзат-ус-сафо*»

**файсал кардан** ҷудо кардани ҳақ аз ботил, яктарафа кардани масъала аз тарафи ҳоким, қозӣ ва ҳакам.

... Ва ҳол он ки вазирро ихтиёр ва иқтидор ҷузв бошад, то файсали муҳиммоти мулкӣ тавонад кард. *Аҳмади Дониш*

**ФАЙҲ** *а.* فیح бӯи хуш, хушбӯӣ.

Гар ту мушку анбареро бишканӣ,
Оламе аз файҳи райҳон пур кунӣ. *Румӣ*

**ФАКАЙФ||ФАКАЙФА** *а.* فکیف пас чӣ гуна; бо далели қавитар.

Худовандгоре, ки абде харид,
Бидорад факайф он, ки абд офарид! *Саъдӣ*

Наузубиллаҳ аз чунин тоифа, ки аз рӯи лутф ва меҳрубонӣ мутаваҷҷеҳи ҷонибе гарданд, факайфа ки аз сари ғазаб ба ҷое раванд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ФАКОҲАТ** *а.* فکاهت *ниг.* **фукоҳат.**

**ФАЛАК** *а.* فلک **1.** осмон, сипеҳр.

Фалакро бин кавокиб дар миёна,
Зи хирманҳош як ғирбол дона. *Ҷомӣ*

Расида бар фалак фарьёдам азбас норасиданҳо,
Ба хок афтода тифли ашкам аз ҳар сӯ давиданҳо. *Сайидо*

**фалаки аввал** *нуҷ.* осмони якӯм, ки гӯё Моҳ дар он ҷойгир аст (аз рӯи ҳайатшиносии қадим фалак аз нӯҳ табақа иборат будааст).

Фалаки аввал они Моҳ омад,
Ки асир андар он паноҳ омад. *Саноӣ*

Ҳуққаи нахустин, ки ҳашти дигар дар ӯ дохил аст, онро фалаки аввал гӯянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**фалаки атлас** *ниг.* **фалаки тосеъ.**

Пас бидонад, ки аз афлок фалаки атлас, ки фалаки аъзам бошад, ҳаракат намекунад аз машриқ ба мағриб, ва боқӣ ҳашт фалаки дигар аз мағриб ба машриқ мераванд. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**фалаки Аторуд** *ниг.* **фалаки соӣ; фалаки дуйӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки соӣ; фалаки Зуҳал** (*ё* **Қайвон**) *ниг.* **фалаки собеъ; фалаки Зӯҳра** *ниг.* **фалаки солис; фалаки Кайвон** *ниг.* **фалаки Зуҳал; фалаки Миррих** *ниг.* **фалаки хомис; фалаки мустадир** осмон.

Халқ ба ҷуз курси моҳу хур бар моидаи фалаки мустадир надидӣ. *Восифӣ*

**фалаки Муштарӣ** *ниг.* **фалаки содис; фалаки нӯҳӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки тосеъ.**

Хоки зераш ба масобаи рафеулқадр ва баландмартаба, ки фалаки нӯҳӯм назди ӯ чун тӯдаи ғабро паст намудӣ. *«Фатҳнома»*

**фалаки обгинаранг** осмони кабуд.

Бар обгина санг задан кори мову мо,
Тӯҳмат ниҳем бар фалаки обгинаранг. *Ҷомӣ*

**фалаки панҷӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки хомис; фалаки робеъ** *нуҷ.* табақаи чорӯми осмон, ки гӯё Офтоб дар он қарор дорад.

Фалаки робеъ они Хуршед аст,
Ки ба мулк-андарун чу Ҷамшед аст. *Саноӣ*

**фалаки савобит** *нуҷ. ниг.* **фалаки сомин; фалаки сейӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки солис; фалаки собеъ** *нуҷ.* қабати ҳафтӯми осмон, ки қароргоҳи сайёраи Зуҳал ҳисоб мешуд.

Фалаки собеъ они Қайвон аст,
Ки мар-ӯро ба сони айвон аст. *Саноӣ*

**фалаки содис** *нуҷ.* табақаи шашӯми фалак, ки ҷои ҳаракати сайёраи Муштарӣ — Бирҷис (Зовуш) дар он тасаввур мекарданд.

Фалаки содис аст Зовушро,
Ки диҳандаст донишу ҳушро. *Саноӣ*

**фалаки солис** *нуҷ.* табақаи сейӯми осмон, ки қароргоҳи сайёраи Зӯҳра (Ноҳид) шумурда мешуд.

Фалаки солис они Ноҳид аст,
Зӯҳра к-аз нури ҷаҳон шед аст. *Саноӣ*

**фалаки сомин** *нуҷ.* қабати ҳаштӯми осмон ки гӯё ҳамаи бурҷҳои осмонӣ дар он қарор доранд ва онро фалаки савобит низ меноманд.

Фалаки сомин аст ҷои буруҷ,
В-андар ӯ ҳафтро дахулу хуруҷ. *Саноӣ*

**фалаки соӣ** *нуҷ.* табақаи дуйӯми осмон, ки ҷои сайёраи Аторуд ба шумор мерафт.

Фалаки соӣ они Тир омад,
Он Аторуд, ки вай дабир омад. *Саноӣ*

**фалаки тосеъ** *нуҷ.* табақаи нӯҳӯми осмон, ки гӯё баландтарин табақаи фалакҳо буда фалакулафлок низ номида мешавад.

Фалаки тосеъ аст бар з-афлок,
К-ин фалакҳо варо бувад чу мағок. *Саноӣ*

**фалаки хомис** *нуҷ.* табақаи панҷӯми осмон, қароргоҳи сайёраи Миррих (Баҳром).

Фалаки хомис они Баҳром аст,
Он ки дар феълу рой худком аст. *Саноӣ*

**фалаки чорӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки робеъ; фалаки шашӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки содис; фалаки қамар** *нуҷ. ниг.* **фалаки аввал.**

Мунаҷҷимон фалаки қамарро осмони дунъё хонанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**фалаки ҳафтӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки собеъ; фалаки ҳаштӯм** *нуҷ. ниг.* **фалаки сомин; нӯҳ фалак** *ниг.* **нӯҳ (нӯҳ фалак); ҳафт фалак** *ниг.* **ҳафт (ҳафт фалак); 2.** *д.* осмон ҳамчун ҷойгоҳи мавҳуми фариштагон.

Чу мутриб аз сухани Шоҳӣ ин ғазал бархонд,
Зи сокинони фалак бонги офарин бархост. *Шоҳӣ*

**3.** *д. маҷ.* қазову қадар, сарнавишт.

Як тараф ҷаври фалак, як сӯ ҷафои он санам,
Нимҷонам ин ду меҳнатро чӣ сон бардошта? *Савдо*

**4.** *маҷ.* улвият, авҷу баландии чизе.

Ҷаҳондоре ояд харидори ту,
Ба зудӣ шавад бар фалак кори ту. *Низомӣ*

**фалаки кибриё** авҷи бузургӣ.

Хок шав аз бори лагад чун гиё,
Бу ки расӣ бар фалаки кибриё. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **фалак гардидан** *киноя аз* баландмартаба шудан.

Зи авҷаш гар тавонӣ сар кашидан,
Фалак гардӣ ба андози хамидан. *Бедил*

**ФАЛАКВОР** فلک‌وار фалакмонанд, монанди фалак.

Фалаквор дур аз фусӯси ҳама
Саромад, вале пойбӯси ҳама. *Низомӣ*

**ФАЛАКМАРТАБА** فلک‌مرتبه баландмартаба, олидараҷа.

То абад аз номаи икроми хеш,
Бод фалакмартаба чун номи хеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАЛАКПАЙМО** فلک‌پیما дар осмон сайркунанда; *киноя аз* донишманд, файласуф, ситорашинос.

Эй фалакпаймои ҷусти ҷустхез,
З-онҷи хӯрдӣ, ҷуръае бар мо бирез! *Румӣ*

**ФАЛАКСО(Й)** فلک‌سا(ی) ба фалак расанда, он чӣ сараш ба фалак расидааст; *киноя аз* бисьёр баланд.

Иморатҳои олии фалаксой,
Ба хишти нуқраафшон карда бар пой.
*Бадрии Кашмирӣ*

Бисоти ишқ шуд то маснади мо,
Кулоҳи ифтихори мо фалаксост. *Туғрал*

**ФАЛАКТАВОН** فلک‌توان фалаккуввaт, фалакзӯр; *маҷ.* бисьёр зӯр, боқувват, тавоно.

Малик Туғлуқ ... муғуле бисьёр зинда ба Деҳлӣ фиристод, то поймоли филони фалактавон гардониданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАЛАКТОЗ** فلک‌تاز парвозкунанда.

... Ки аз авҷаш бурохи нолаам боз,
Ба меъроҷи сухан гардад фалактоз. *Ҳозиқ*

**ФАЛАКУЛМУҲИТ** *а.* فلک‌المحیط фалаки баландтарин, фалаки нӯҳӯм.

Гардад фалакулмуҳит гӯят,
К-аз дасти ту савлаҷон бубинам. *Хоқонӣ*

**ФАЛАКӢ** فلکی **1.** мансуб ба фалак 1; **2.** осмонӣ.

Муҳандиси фалакӣ роҳи дайри шашҷиҳатӣ
Чунон бибаст, ки раҳ нест зери дайри мағок. *Ҳофиз*

◇ **оташи фалакӣ** *кинояз аз* офтоб.

Чу оташи фалакӣ шуд нуҳуфта зери ҳиҷоб,
Зи дуд баст фалак бар рухи замона ниқоб. *Муиззӣ*

**ФАЛАРЗ** فلرز *ниг.* **фаларзанг.**

**ФАЛАРЗАНГ** فلرزنگ хӯрокие, ки аз тӯй ва меҳмонӣ бо худ мебаранд.

Ин зан аз дуккон бурун омад чу бод,
Пас фаларзангаш ба даст андар ниҳод.
Шӯй бикшод он фаларзаш, хок дид,
Кард занро бонгу гуфташ: Эй палид! *Рӯдакӣ*

**ФАЛАХ** فلخ *ниг.* **фалх.**

**ФАЛАҚ** I *а.* فلق сафедаи субҳ, сапедадам, субҳдам, равшании аввали субҳ.

Шомаш аз хуни бегуноҳон ҳар шаб мураккаб аст ва фалақи субҳаш аз нафаси додхоҳон мураттаб. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАЛАҚ** II *а.* فلق *ниг.* **фаллоқ.**

**ФАЛЕВ** فليو **1.** беҳуда, бефоида; **2.** аҳмақ.

То ба пои хеш бошад омада.
Он фалевон ҷониби оташкада. *Румӣ*

**ФАЛЛА||ФУЛЛА** فله шири нахустини ҳайвон пас аз зоидан, вақти ҷӯшондан баста мешавад.

Навоин мутрибон дорему барбатҳои гӯянда,
Мусоид соқиён дорем, соидҳои чун фулла. *Манучеҳрӣ*

**ФАЛЛОҚ** *а.* فلاق олати ҷазо дар мактаби кӯҳна, иборат аз як чӯби ба қадри як газ буд, ки аз ду нӯгаш тасмаи чармии дароз мебастанд ва ду нафар онро аз буҷҷули пои бача гузаронда, метофтанд ва бардошта меистоданд; мактабдор ба қадри «гуноҳаш» бо адабчӯб ба кафи пояи бача мезад; агар гуноҳаш зӯр бошад, пои бачаро бо кордча чок карда намак мепошиданд.

Ба ишқ агар надиҳад тан дилам, ба зулф супор,
Илоҷи кӯдаки мактабгурез фаллоқ аст. *Шоҳин*

**ФАЛМОХАН** فلماخن фалахмон, фалохан, олати махсус, ки бо он санг мепарронанд, олати сангпарронӣ.

Ҳамчу санг аст тираш аз сахтӣ,
Дами ӯ ҳамчу дамми фалмохан. *Наҷибӣ*

**ФАЛОДА** فلاده бефоида, беҳуда.

Як фалода ҳаменахоҳам гуфт,
Худ сухан бе фалода буд маро. *Абӯшакури Балхӣ*

**ФАЛОКАТ** *а.* فلاکت бадбахтӣ; фоҷиа, ҳодисаи хатарнок.

Лоилоҷ аз таваҳҳуми он ҷамоат мабод қасди ҳаёти ӯ намоянд, ӯ низ асп бар ҷониби эшон ронд ва дар он фалокат бимонд. *«Фатҳнома»*

**ФАЛОКАТӢ** فلاکتی бадбахт, фалокатзада, ба фоҷиа дучоршуда.

Нони хеҷ мезбон ҷиҳати меҳмон дар таҳи танӯр бад-ин ваҷҳ насӯхта, ки дар ин вило фалокатиёни балдаи Ҳиротро рух намуда. *«Фатҳнома»*

**ФАЛОН** فلان *ниг.* **фулон; фалону баҳмон** ину он.

Анварӣ, чанд аз шикоятҳои ишқ,
Қ-он фалон бигзашту баҳмонам бибурд. *Анварӣ*

**ФАЛОНАК** فلانک *ниг.* **фулонак.**

**ФАЛОНӢ** فلانی *ниг.* **фулонӣ.**

**ФАЛОСАНГ** فلاسنگ фалахмон, фалохан.

Маънӣ андар шеър ҷуз бо хабт нест,
Чун фалосанг аст, онро забт нест. *Румӣ*

**ФАЛОСИФА** *а.* فلاسفه *ҷ.* **файласуф.**

Ҷумлагӣ ҳукамои фалосифа дар шаҳре ҷамъ шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФАЛОТУН** فلاطون шакли дигари Афлотун.

Биё, эй Фалотуни асрори хум,
Ки гардидаам дар хуми ҷаҳл гум. *Бедил*

**ФАЛОТУНСИРАТ** فلاطونسیرت афлотунниҳод, он ки ботину ақлаш монанди Афлотун аст, афлотунмонанд.

Зи ҳарфи тифли абҷадхон фалотунсиратон лоланд,
Ба фаҳми нуқтае аз сархати девони ақдираш. *Ҳоҷӣ*

**ФАЛОТУНҲИКМАТ** فلاطونحکمت афлотунхирад, бо ақлу хуш ва хирад монанди Афлотун.

Гар фалотунҳикматӣ, з-ин рамз кай ёбӣ нишон,
То насозӣ музмаҳил ному ни они хешро. *Ғиёсӣ*

**ФАЛОХАН||ФАЛОХУН** فلاخن фалахмон, олати сангандозӣ, ки аз ресмон ё абрешим мебофтанд ва бо он санг меғурронданд.

Мусулмонон иҷобат накарданд ва мардумонро бар девори ҳисор карданд, то ба фалохан санг ҳамеандохтанд. *«Таърихи Табарӣ»*

Фалохан тофт чун мӯ бар миёнаш,
Вале на санг, гавҳар дар миёнаш. *Ҳозиқ*

**ФАЛОҲ** *а.* فلاح наҷот, растагорӣ, комьёбӣ, некӯаҳволӣ, салоҳи ҳол, хайрият ва офиятмандӣ.

Иффат ва салоҳ сабаби фалоҳ ва наҷоҳ аст. *Авфӣ*

Ҳар куҷо саҳми теғи ту бирасид,
Кас аз он буму бар фалоҳ надид. *Саноӣ*

Гарат ҳавост, ки ҳосил кунӣ зи даҳр фалоҳ,
Қадам бурун манеҳ аз ҷодаи садоду салоҳ. *Бедил*

**ФАЛОҲАТ** *а.* فلاحت кишоварзӣ, деҳқонӣ.

Илми табиӣ низ бисьёр бувад, монанди тиб ва аҳкоми нуҷум ва илми фалоҳат. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Дар он шаҳр киштукор ва фалоҳат ва зироат сурат набандад. *Аҳмади Дониш*

**ФАЛОҲАТӢ** فلاحتی кишоварз, деҳқон.

Якчанд фалоҳатӣ ба кӯшиш печад,
Холӣ созад зи санг кӯҳсореро. *Бедил*

**ФАЛОҶАРАМ** *а.* فلاجرم пас бинобар ин, пас аз ин сабаб; пас.

Фалоҷарам иқбол ва иқомат бар он остони аршошьён илтизом намуда шуд. *Восифӣ*

Фалоҷарам он чӣ дар дафотир ҳозир дидам, дар ин авроқ кашидам, хотири асҳобро. *Аҳмади Дониш*

**ФАЛС** *а.* فلس 1. сиккаи мисӣ, пули сиёҳ.

Қаноатро бо фалси киса бардӯз,
Ба пур ҷустан машав дилро бадомӯз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Бахтъёри Кокӣ ... рӯзгори аҷибе дошт, ки ҳаргиз фалсе нигоҳ намедошт. *«Таърихи Фаришта»*

2. *пулакчаи моҳӣ.*

Гар ба дарьё соя андозад ғубори ҳастиям,
Аз нафас чун фалси моҳӣ ранг мебандад ҳубоб. *Бедил*

**ФАЛСАФА** *а.* فلسفه илми ҳикмат, тафаккур, таммуқ дар масъалаҳои илмӣ, илме, ки аз мабдаъҳо ва ҳақиқати чизҳо ва дар бораи сабабҳои вуҷуди онҳо баҳс мекунад; ҳикмат, илму дониш, фикр ва ё сухани хирадмандона ва ҳикматомез.

Улуми фалсафа аз эшон мунташир гашта.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Фалсафа дар сухан маёмезед,
В-он гаҳе номи он ҷадал манихед! *Хоқонӣ*

**ФАЛСАФӢ** فلسفی 1. мансуб ба фалсафа; 2. он ки бо фалсафа машғулӣ дорад, файласуф.

Душман ба ғалат гуфт, ки ман фалсафиям,
Эзид донад, ҳар он чӣ ӯ гуфт, наям.
Лекин чу дар ин ғамошьён омадаам,
Охир кам аз он, ки ман бидонам, ки киям. *Хайём*

**ФАЛХ||ФАЛАХ** فلخ ибтидои коре.

Маро зиндагонӣ бад-ин ҷои талх,
Ҳама ҷои дигар кунандам зи фалх. *Тайён*

Ба қасди мулк дигар ибтидои наҳзат кун,
Ки корҳои туро бас муборак аст фалах.*

**ФАЛХАМ||ФАЛХАМА** فلخم||فلخمه олати пунбатозакунӣ, асбоби пахтатозакунӣ, олати ҳаллоҷии камоншакл.

Гар бихоҳӣ, ки бифаҳманд туро пунба ҳаме,
Ман биёям, ки яке фалхам дорам корӣ. *Ҳаккок*

**ФАЛҒАНД** فلغند пахсаи девор.

То накардӣ хокро бо об тар,
Чун ниҳӣ фалғанд бар девор-бар? *Тайён*

**ФАЛҚ** *а.* فلق шикофтан; шикоф; ◇ **замин фалқ кардан** заминро гардонидан, шудгор кардан.

Ҷуфти он говам, к-аш одам ҷадди халқ
Дар зироат бар замин мекард фалқ. *Румӣ*

**ФАЛҶ** فلج фалҷам, ғалақаи дар.

Дар ба фалҷ-андар бикардам устувор,
Дар калидон-андарун ҳиштам маданг. *Алии Қарт*

Дил аз дуньё бардору ба хона бинишин паст,
Фаро банд дари хона ба фалҷу ба пажованд. *Рӯдакӣ*

**ФАМ** *а.* فم даҳон.

Шутур зи оташи дил боди ҳуҷра кард самум,
Ба хоки ҳуҷра(-и) шутур з-оби фам шигуфт саман.
*Восифӣ*

**ФАММУЛАСАД** *а.* فم‌الاسد даҳани шер; *маҷ.* ҷои хатарнок.

Ба ҷое кашидӣ зи роҳи хирад,
Ки маллоҳ хондиш фаммуласад. *Фирдавсӣ*

**ФАН(Н)** *а.* فن 1. фиреб, макр, ҳила ва найранг, бозӣ, найрангбозӣ.

Аҷрому аносиру маволид-аъзо —
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо ҳама фан. *Ибни Сино*
Муаллақ асту гирифтор, оҷизу гардон.
Дили адӯт, зибас к-андар ӯ фиреб фан аст. *Муиззӣ*

2. ҳунар, касб, пеша.

Накардам риштаандӯзӣ фани хеш,
Ки то дӯзам бар ӯ лоғар тани хеш. *Ҷомӣ*

Дар шеваи нард эшонро даст ба масобае буд, ки даҳ ҳазор ва аз он низ зиёда аз устодони ин фан хонагири масокини тасхири эшон набудӣ. *Восифӣ*

3. илм, соҳае аз илм, илму дониш.

... Ки эй дар фани маънавӣ зуфунун,
Чӣ сон диди аҳволи халқи бутун? *Бедил*

**фанни балоғат** илми балоғат, илми баён, бадеъ ва маонӣ; **фани симо** илми қиёфашиносӣ; **фан задан** изҳори илму фан намудан.

Чӣ донӣ, ки ман худ чӣ фан мезанам,
Дуҳул бар дари хештан мезанам. *Низомӣ*

**ФАНАК** فنک далла, гурбаи саҳроӣ, гурбаи ёбоӣ, ки мӯяш сафед буда, аз он пӯстин месозанд.

Шомро бар фарқ бинҳода кулаҳе аз самур,
Субҳро дар бар фиканда пӯстине аз фанак.
*Низоми Албиса*

◇ **фанак боридан** *кинояи аз* барф боридан.

Чун шуд ҳаво санҷобгун,
Гетӣ фанак борад кун н. *Хоқонӣ*

**ФАНАКПӮШ** فنک‌پوش пӯшандаи пӯстине, ки аз пӯсти фанак дӯхта шудааст.

Чу дарвеше ба дарвешон назар беҳ кун, ки ҷурми хур
Ба урӣ карда уронро фанакпӯши зимистонӣ. *Хоқонӣ*

**ФАНАН** *а.* فنن шохи дарахт.

Сипоҳи илми туро ҳаст сад ҳазор алам,
Дарахти фанни туро ҳаст сад ҳазор фанан.
*Рашидии Самарқандӣ*

**ФАНД** فند макру фиреб, найранг.

Чӣ кунад бо ту ҳилаи бадхоҳ,
Пеши мӯъҷиз чӣ қадр дорад фанд?*

**ФАНН** *а.* فن *ниг.* **фан(н).**

**ФАНО** *а.* فنا 1. нест шудан; нестӣ, ҳалок.

Чи мураккаб дар ин фазо, чи басит,
Ҳаст ҳукми фано ба ҷумла муҳит. *Ҷомӣ*
Буньёди ҳастии ҳама бар бод додааст,
Омода шав барои фанову бақо маҷӯй! *Савдо*

**ба боди фано дардодан** талаф кардан, несту гум кардан.

Норбӯтахон... сивушашсола салтанатро ба як хамьёзаи марг ба боди фано дардод.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**бар (ё ба) боди фано рафтан** несту нобуд шудан.

Қоҳидаам чунон ки зи дил оҳ агар кашам,
Монанди барги коҳ ба боди фано равам. *Мушфиқӣ*

2. *маҷ.* беҳудӣ, беҳушӣ, худфаромӯшӣ.

Чун ба хеш омад з ғарқоби фано,
Хуш забон бикшуд дар мадҳу сано. *Румӣ*

3. фонӣ, нест, несту гумшуда.

Бар сари ман он чӣ бипсандӣ, равост,
Ҳукм ҳукми туст, банда худ фаност. *Румӣ*

**фано шудан** несту нобуд шудан.

Ту фано шав, то хама мурғони роҳ
Раҳ диҳандат дар бақо то пешгоҳ. *Аттор*

То назар мекунӣ, қафо шудааст,
Акси оинаи фано шудааст. *Бедил*

**ФАНОХОНА** فناخانه *киноя аз* дунъё.

Буд хони замона Эрдона,
Кард реҳлат аз ин фанохона. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФАНФУРӮШ** فن‌فروش нишондиҳандаи корнамоии илму ҳунар; ҳилагар, маккор.

Он яке гуфт: Эй гурӯҳи фанфурӯш,
Ҳаст хосият маро андар ду гӯш. *Румӣ*

**ФАР(Р)** فر **1.** зебоӣ, ҳусну ҷамол, ороиш.

Гирифт аз моҳи фарвардин ҷаҳон фар,
Чу фирдавси барин шуд ҳафт кишвар. *Унсурӣ*

Роҳату ороми рӯҳу ромишу таскини дил,
Нузҳати дидори чашму зинату фарри шабоб. *Фаррухӣ*

Писарро бо он ҷамол ва фар бидид, хуррам шуд. *Авфӣ*

**2.** нур, равшанӣ, партав; *маҷ.* шаъну шукӯҳ, шавкат, дабдаба ва ҳайбати подшоҳон.

Ниҳоданд бар пушташон тахти зар,
Нишастангаҳи шоҳи бо тоҷу фар. *Фирдавсӣ*

Чу бигзашт соли вай аз ҳафту ҳашт,
В-аз ӯ фарри шоҳӣ фурӯзанда гашт. *Ҷомӣ*

Бузургии шоҳон ба адл-андар аст,
На бо фарру дайҳиму ангуштар аст. *Шоҳин*

**фарру бурз** ҷалолу шукӯҳ; бошукӯҳии пайкар ва ҷусса.

[Хушнавоз]... мардеро дид сахт некӯрӯй, бо фарру бурз ва ёлу кӯпол. *«Таърихи Табарӣ»*

**фарру савлат** шавкат, дабдаба, шукӯҳ.

Чу шуд фаҳм осори давлат зи ту,
Суханронию фарру савлат зи ту... *Ҳотифӣ*

**фарру шукӯҳ** ҷалол, ҳашамат, дабдаба.

Гаронмояқоре ба фарру шукӯҳ
Бирафту шуданд он ба оин гурӯҳ. *Унсурӣ*

**ФАРА** فره *ниг.* **фараҳ** II.

**ФАРАЖ** فرژ гиёҳест бисьёр талх, ки барои дарди шикам фоидабахш аст.

Вайҳак, эй бурқаъ, эй талхтар аз оби фараж,
То кай ин табъи бади ту, ки бигирад сари паж. *Мунҷик*

**ФАРАЗАН** *а.* فرضاً аз рӯи фараз (фарз), аз рӯи тахмин, ба эҳтимол, ба таври гумон ва қиёс.

...Ва баъзе ба ҳукми тааббуд фаразан доман ба истифҳоми инкорӣ шикаста. *Бедил*

**ФАРАЗД** فرزد *ниг.* **фурузд.**

**ФАРАМ** فرم дилтангӣ ва фурӯмондагӣ дар ғам; ғаму андӯҳ.

Рафт бурун мири расида фарам,
Пахч шуда кӯсу дарида алам. *Мунҷик*

**ФАРАНГ** فرنگ **1.** Фарангистон, Европа; **2.** мансуб ба Фаранг, Европа.

Рӯзгорест ба абрӯи ту ҷанг аст маро,
Рӯи ҳиммат ба дами теғи фаранг аст маро. *Шоҳин*

**3.** фарангӣ, европагӣ.

Ба парвози хели фаранг аз ҷаноҳ,
Ба соқа шуда хуни мисрӣ мубоҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** *маҷ.* хушрӯи сафедпӯст.

Шероза, ки бастаст бар авроқи дили ман,
Ҷуз ҳусни фаранги ту, ки аз аҳли китоб аст. *Заҳири Форьёбӣ*

Пиёла нақши дигар зад рухи фаранги туро,
Шароби равғани гул шуд чароғи ранги туро. *Носир Алӣ*

**ФАРАНГИТАЛЪАТ** فرنگی‌طلعت хушрӯи сафедгуна, сафедчеҳра.

Фарангиталъате, к-аз дин маро бегона месозад,
Агар бар Каъба рӯ меоварад, бутхона месозад. *Соиб*

**ФАРАНГӢ** فرنگی мансуб ба Фаранг 1.

Ман рисолае таълиф кунам, ки мураккаб бошад ба назми узбакӣ ва фарангӣ. *Аҳмади Дониш*

◇ **фарангӣ шиша** айнак.

Аз ду чашми ман наёяд ҳеҷ кор,
Аз фарангӣ шиша ногашта ҷаҳор. *Ҷомӣ*

**ФАРАС** *а.* فرس **1.** асп.

Фарас хуштарак рон, ки саҳро хуш аст,
Инон дармакаш, борагӣ дилкаш аст. *Низомӣ*

Пои аспаш ба гавдоле фурӯ рафта, аз фарас ба ҷониби асфал мутамоил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гар ба зер овард гардунам зи пушти зин, чӣ ғам,
Пои ман то охири манзил фарас бошад маро. *Махфӣ*

**фарас тохтан** асп давонидан.

Ба ҳикмат тавон корҳо сохтан,
Ки бар кӯҳ натвон фарас тохтан. *«Таърихи Фаришта»*

**фарас тохтан** *ба касе, чизе* а) ҳуҷум ва ҳамла кардан ба касе, чизе; б) иқдом намудан ба чизе.

Чу тифлон зи пай чун фарас сохтам,
Ба Лайлию Маҷнун фарас тохтам. *Ҷомӣ*

**2.** яке аз донаҳои шатранҷ.

Ба майдони шоҳӣ фарас тохтанд,
Дар он арса нарди ҳавас бохтанд. *Ҷомӣ*

◇ **фарас афгандан** оҷиз ва нотавон гардонидан (ин ибора аз таъбироти бозии шатранҷ сар задааст).

Фарас афганад ҷӯши ман Нилро,
Рухи ман пиёда кунад пилро. *Низомӣ*

**ФАРАСБ||ФАРАСП** فرسب||فرسپ болор, ки ба он бомро мепӯшонанд; шоҳпули бузурге, ки ба дарозии таҳкурсии хона гузошта, аз ду тараф ба шакли шипанг болорчаҳо мегузоранд.

Бомҳоро фарасп хурд кунӣ,
Аз гиронит гар шавӣ бар бом. *Рӯдакӣ*

Сурухош чун обнусӣ фарасп,
Чу хашм оварад, бигзаронад зи асп. *Фирдавсӣ*

**ФАРАСНИҲОДА** فرس‌نهاده мағлуб кардашуда, оҷиз гардонидашуда (аз таъбироти шатранҷ).

Гардун, ки фарасниҳодаи туст,
Бо ҳафт фарас пиёдаи туст. *Низомӣ*

**ФАРАСП** فرسپ *ниг.* **фарасб.**

**ФАРАСРОНӢ** فرس‌رانی **1.** аспронӣ, аспдавонӣ; **2.** рондани мӯҳраи (донаи) асп дар бозии шатранҷ.

Мотами ҳиҷрони он шаҳрух ба мотам медиҳад,
Ин бувад дар мӯҳраи ғам гар фарасронӣ маро. *Туғрал*

**ФАРАСӢ** فرسی мансуб ба асп, аспӣ.

Пас ҷавҳар он аст, ки вайро моҳияте ҳаст чун ҷисмӣ ва нафсӣ ва инсонӣ ва фарасӣ. *Ибни Сино*

**ФАРАХША** فرخشه навъе аз нонҳои варақин, кулчаи равғанини варақини лавзинадор.

Басо касо, ки бара (а)сту фарахша бар хонаш,
Ва бас касо, ки ҷавин нон ҳаменаёбад сер. *Рӯдакӣ*

**ФАРАХҶ** فرخج палид, зишт.

Эй булфарахҷи сода ҳамедун ҳама фарахҷ,
Номат фарахҷу куньяти малъунт булфарахҷ. *Лабибӣ*

Як рама ноҳифозу нобино,
Дар иборат фарахҷу нозебо. *Саноӣ*

**ФАРАҲ** I *а.* فرح хурсанд шудан; хурсандӣ, шодӣ, хушҳолӣ.

Номат шунавам, дил зи фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад. *Рӯдакӣ*

Андешидам, ки то ҳамаи афъолу аъмоли худ бадал накунам, фараҳ наёбам. *Носири Хисрав*

Фараҳ ба синаи пурғусса аз ту чун ояд,
Ки гар ба кӯҳ бисанҷам, ғамат фузун ояд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**фараҳ ва фараҷ** хурсандӣ ва кушоиши кор, шодмонӣ ва осоиш.

...Ин накбат ба сабаби адами ризо ва куфрон мухаллад гардад ва ҳеҷ фараҳ ва фараҷ даст надиҳад.
*Аҳмади Дониш*

**ФАРАҲ** II ||**ФАРА**||**ФАРЕҲ**||**ФИРЕҲ** فره **1.** афзунӣ, фаровонӣ.

Кошк он гӯяд, ки бошад беш на,
Бар яке бар чанд би(а)фзояд фара. *Рӯдакӣ*

В-ар бигӯяд: Нахоҳам ин фареҳ,
Гӯ: Бигиру ҳар киро хоҳӣ, бидеҳ! *Румӣ*

**2.** фирӯзӣ, ғалаба; пешӣ, сабқат; бартарӣ.

Зоғ яъне аҳли дуньё аз шараҳ,
Медавад, бар вай намеёбад фараҳ. *Румӣ*

**фиреҳ бурдан** пешӣ намудан, бартарӣ нишон додан.

Эй ҳалқаи зулфат зада бар бод гиреҳ,
Лаъли ту ба нозукӣ зи ҷон бурда фиреҳ!
*Шарафуддини Алии Яздӣ*

Лӯъбату бозигари саҳрову деҳ,
В-аз дадагон бурда ба бозӣ фиреҳ.
*«Таърихи Фаришта»*

**3.** бисьёр, фаровон, афзун, зиёда.

Гар з-он ки худо ба ман диҳад моли фиреҳ,
Бикшоям аз ин кори фурӯбаста гиреҳ.*

**4.** бартар; афзал, хубтар, олӣ.

Аз ҳама дар ҷалолу ҷоҳ фареҳ,
В-аз ҳама дар ҷамолу хубӣ беҳ. *Ҷомӣ*

**5.** фарох.

З-абр будӣ дасти ҷуди ӯ фареҳ,
Абр бошад қатрабахш, ӯ бадрадеҳ. *Ҷомӣ*

**6.** ширин.

Чу дар лутф аз наботаш лаб фареҳ шуд,
Набот андар дили шиша гиреҳ шуд. *Ҷомӣ*

**7.** сабаб; боис.

Биё, соқӣ, эй дилхуширо фиреҳ,
Ки шуд ашки ғам дар гулӯям гиреҳ. *Туғро*

**ФАРАҲАФЗО** فرح‌افزا дилкушо, масарратангез.

Аз ин ҷониб ӯзбакон истиқбол намуда... дар мақоми фараҳафзо фуруд оварданд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФАРАҲБАХШ** فرح‌بخش хурсандибахш, хурсандиовар, шодкунанда, шодиафзо.

Агарчи бода фараҳбахшу бод гулбез аст,
Ба бонги чанг махӯр май, ки муҳтасиб тез аст. *Ҳофиз*

Хитоб омад, ки нури дидаи туст,
Фараҳбахши дили ғамдидаи туст. *Ҷомӣ*

**ФАРАҲМАНД** فرحمند хушҳол, хурсанд.

Ҳоҷагон аз ин амри номарғуб аз рӯи бемаслаҳатӣ фараҳманд гардида... аз дарьё гузаштанд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФАРАҲНОК** فرحناک хурсанд, шод, хушҳол.

Бо дили фараҳнок азми ватан кардам. *Авфӣ*

Дар паи мастии ҳар шом хумори саҳар аст,
Махфиё, базми фараҳнок кадом аст ин ҷо! *Махфӣ*

**ФАРАҶ** *а.* فرج **1.** кушоиш, кушоиши кор ва аҳвол; **2.** раҳоӣ ва халосӣ аз сахтӣ ва ғам; осоиш.

Мар-маро з-ин анову ғам фараҷ ор,
К-аз чунин меҳнатам намонд қарор. *Саноӣ*

Муддати меҳнати ӯ имтидод пазируфт ва аз фараҷ ноумед шуд. *Авфӣ*

**ФАРАҶӢ** فرجی пӯшоки рӯй ҳамчун яктак.

Он баранда фараҷӣ ба сар мекашид ва аз як гази гӯшаи он фараҷӣ дар он нигоҳ мекард ва санъатҳои турфа меовард, ки фарьёд аз он маҷлис бармеомад.
*Восифӣ*

**ФАРБЕҲ** فربه **1.** захим, сергӯшт ва серравған; *муқобили* **лоғар.**

Асп фарбеҳ шавад, шавад саркаш. *Зарбулмасал*

**2.** *маҷ.* бисьёр, фаровон.

Гарчи шикори лоғарам, кӯшиши фарбеҳам бубин,
Сайди каманд кардаам, сар надиҳам худойро! *Зуҳурӣ*

**фарбеҳ будани косаи** *касе киноя аз* пур будани коса, чашмсер будан.

Чашму дили серро нест ба неъмат ниёз,
Косаи мо фарбеҳ аст, киса агар лоғар аст. *Соиб*

**ФАРБЕҲТАН** فربه‌تن фарбеҳ, сергӯшту серравған, ғафс ва захим.

Ҷамъе худро ба рамаҳо расонида, гӯсфандони фарбеҳтани ғизолгардан, ки чун дарьёи равған мавҷ мезад, ба пеш андохта, ба қӯши худ дароварданд. *«Фатҳнома»*

**ФАРБЕҲӢ** فربهی захимӣ, сергӯштӣ ва серравғанӣ; *муқобили* **лоғарӣ.**

Ва он гоҳ мисли ту чун сутуре бошад, ки сабза бинад ва бисьёр бихӯрад, то фарбеҳ шавад ва он фарбеҳӣ сабаби ҳалоки вай шавад. *Аҳмади Дониш*

**ФАРБӢ** فربی *шакли дигари* **фарбеҳ** 1.

Шуд ба гармоба, дарун истод ғӯшт,
Буд фарбию калон, бисьёргӯшт. *Рӯдакӣ*

Ба борони баҳорон гашта фарбӣ,
Ба гармои ҳазирон гашта лоғар. *Манучеҳрӣ*

**ФАРВАДИН** فروذین *шакли кӯтоҳшудаи* **фарвардин.**

Качак бар сари пил зад шоҳи Чин,
Биғуррид чун тундари фарвадин. *Фирдавсӣ*

**ФАРВАЗ||ФАРВИЗ** فروز||فرویز фаровез.

Дид дар фарвизи гиребонаш
Ду дирам баҳри ҷомаву нонаш. *Саноӣ*

**ФАРВАРДИН** فروردین моҳи якӯми соли шамсӣ, ки ба 21 март — 20 апрель рост меояд, моҳи аввали баҳор.

То ба фарвардин замин аз лола барпӯшад ридо,
То ба даймоҳ осмон аз абр барбандад ниқоб. *Фаррухӣ*

Абри озорӣ баромад аз канори кӯҳсор,
Боди фарвардин бичунбид аз миёни марғзор.
*Манучеҳрӣ*

Баъд аз ин дасти ману домани сарву лаби ҷӯй,
Хоса акнун, ки сабо мужда фарвардин дод. *Ҳофиз*

**ФАРВИЗ** فرویز *ниг.* **фарваз.**

**ФАРВОР** فروار хонаи тобистонӣ.

Он кун, ки бад-ин вақт ҳамекардӣ ҳар сол,
Хаз пӯшу ба кошона шав аз суффаву фарвор.
*Фароловӣ*

**ФАРД** *а.* فرد **1.** якка, танҳо; муҷаррад, бе ҳамроҳ.

Ҳар ду гирьёнему ҳар ду зарду дар сӯзу гудоз,
Ҳар ду сӯзонему ҳар ду фарду ҳар ду мумтаҳан.
*Манучеҳрӣ*

Ҳамчунин фард бош, Хоқонӣ,
К-офтоб инчунин дилафрӯз аст. *Хоқонӣ*

Як шабе мегашт шаҳ Маҳмуд фард,
Бо гурӯҳи дузди шабрав бозхард. *Румӣ*

**2.** ягона, ягонаи беҳамто, беназир.

Гуфт бо донишваре он сода мард,
К-эй ба дониш назди ҳар озода фард... *Ҷомӣ*

Бас аст бо ту, агар ин қадар кунам ашъор,
Ки эй ба дарки сухан фарду в-эй ба фаҳм фарид!
*Шоҳин*

**3.** як кас, як шахс, як нафар.

Инчунин эътироз кардаанд, ки ин таъриф бар ҳеҷ фарди муарриф содиқ намеояд. *Восифӣ*

**4.** ҷудо; дур аз касе, чизе.

Гарчи ин муддат, ки будам ман зи дидори ту фард,
Ҷуфт будам бо рубобу бо кабобу бо шароб. *Муиззӣ*

Сифатат аз сифоти имкон фард,
Ҷиҳатат аз ҷиҳот берун кард. *Бедил*

**фард афтодан** дур мондан, ҷудо шудан, танҳо мондан.

Пеш, ки аз ҳамдигар афтем фард,
Хез, ки гирем каноре ба дард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фард гаштан** *ниг.* **фард шудан; фард кардан** ҷудо ва дур кардан аз касе, чизе.

Кунад ба оҳани шамшер ҷон аз эшон фард,
Зи ҳавли оҳани ӯ ҷуфти нолаву оҳанд. *Муиззӣ*

**фард мондан** ҷудо ва дур шудан аз касе, чизе; танҳо мондан.

З-он пеш ки аз ҷаҳон фурӯ монӣ фард,
Шуд маъракаи диловарӣ бар ман сард. *Ҷомӣ*

**фард шудан** (*ё* **гаштан**) ҷудо ва дур шудан аз касе, чизе.

Наба ҷасту рӯи сурхаш зард шуд,
К-аз самарқандии заргар фард шуд. *Румӣ*

**5.** *адш.* як байти барҷаста, фардбайт, шоҳбайт, байти ягонаи мумтоз аз байтҳои дигари як ғазал, байти мазмунан томи мустақил.

Ҳамол, онҳо, ки фикри зар бикарданд,
Фузун аз сад ғазал хонанд фарде. *Камоли Хуҷандӣ*

**ФАРДАН** *а.* فرداً: **фардан-ваҳидан** ба таври якка ва ягона, таппа-танҳо, ба таври танҳо.

Қаюмарс... фардан-ваҳидан ба саёҳат машғул гаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРДБАЙТ** فردبیت *ниг.* **фард** 5.

Фардбайте зи дабирони салаф дорам ёд,
Худ ду мисраъ, вале мазмуни фаровон дорад. *Савдо*

**ФАРДИЯТ** *а.* فردیت ягонагӣ, танҳоӣ, муҷаррадӣ; озод будан аз тааллуқоти оилавӣ.

Меҳнат ва ғурбат ва фардият нашъаи тараддуди мунокаҳат ва завҷият мегардад. *Аҳмади Дониш*

**ФАРДНАВО** فردنوا касе, ки танҳо менавозад ва эҳтиёҷ ба ёридиҳандаи дигаре надорад, ҳофизи яккахон.

Нав бӯлбули нутқам ҳама ҷо фарднаво буд,
Ин шӯхзабон рашки ҳамовоз надонист. *Толиби Омулӣ*

**ФАРДО** فردا **1.** рӯзи баъд аз имрӯз, рӯзи оянда.

Санамо, бе ту дилам ҳеҷ шикебо нашавад,
В-агар имрӯз шикебо шуда, фардо нашавад.
*Манучеҳрӣ*

Фикри фардои мо нагардад кам,
Ваъда боқист дар қиёмат ҳам. *Бедил*

**2.** *д.* охират.

Онро, ки нест вусъати машраб дар ин саро,
Дар зиндагӣ ба тангии фардост мубтало. *Соиб*

**ФАРДРАВ** فردرو дар тасаввуф — касе, ки танҳо меравад ва мӯҳтоҷи ҳамроҳ ва раҳбар нест, яккарав; солики муҷаррад.

Соиб, аз фардравон бош, ки чун мавҷи сароб,
Рӯ ба дарьёи адам меравад ин қофилаҳо. *Соиб*

**ФАРДӢ** فردی танҳоӣ, ягонагӣ, муҷаррадӣ.

Гуфт: Охир не, ки ӯ мардест фард,
Гуфт: Мангар хор дар фардии мард. *Румӣ*

**ФАРЕДУНФАР||ФИРЕДУНФАР** فریدون‌فر фаредуншукӯҳ, он ки шукӯҳ ва ҷалолаш монанди шукӯҳу ҷалоли Фаредун аст.

Он чархи аъзам аст, чунин пур зар аст ин,
Ё табли бозии шоҳи фаредунфар омада. *Восифӣ*

**ФАРЕДУНӢ||ФИРЕДУНӢ** فریدونی мансуб ба Фаредун, аз нажоди Фаредун.

Фаредуниён низ хеши туанд,
Чу корат шавад сахт, пеши туанд. *Фирдавсӣ.*

**ФАРЕШ** فریش тохтутоз, тороч, яғмо, ғорат.

Гар аз баҳри ганҷ орам он ҷо фареш,
Ба мағриб зари мағрибӣ ҳаст беш. *Низомӣ*

**ФАРЕҲ** فره *ниг.* **фараҳ** II.

**ФАРЗ** *а.* فرض **1.** *д.* фармудаи ҳатмии худо дар дини ислом; **фарзи айн** фарз ва фармудаи ҳатмии асосии худо ҳамчун намоз, рӯза, ҳаҷ ва ғ.

[Дарвеш] гуфт: Эй шайхи дунъёпараст, ҷавоби салом фарзи айн аст, то ғояте ки агар касе дар намоз бошад, бояд ҷавоби салом дод. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** чизи воҷиб, зарурӣ ҳамчун вазифа; зарурӣ, сахт лозим.

Бар мардумон фарз бувад талаби куштагони ӯ кардан. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Риоят ва ҳурмати аҳли илмро ба зиммати ҳиммати худ фарз медонист. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**3.** эҳтимол, пиндор, ҳадс, гумон, тахмин.

Пас фарз бояд кард, ки ҳама шуоъ бар рӯи замин афтад. *Ибни Сино*

**фарзи муҳол** тасаввур кардани чизи номумкин.

Чунин зан наёбӣ ба ҷуз дар хаёл,
В-агар з-он ки ёбӣ ба фарзи муҳол. *Ҷомӣ*

**ФАРЗАНД** فرزند писар ё духтар нисбат ба падар ва модар, авлод, насли одам.

Он мардумонро, ки аз Бухоро гурехта буданд, бо занон ва фарзандон боз ба Бухоро оварданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз вафо фарзанди андӯҳи туро,
Дил зи модар меҳрбонтар доест. *Анварӣ*

**фарзанди ноҳамвор** фарзанди бадмуомила, бадхӯ, нофармонбардор, нохалаф.

Модар аз фарзанди ноҳамвор хиҷлат мекашад,
Хок сар боло наёрад кард аз тақсири мо. *Соиб*

**фарзанди сулбӣ** фарзанди худӣ.

Ин ишфоқ, ки ту дар ҳаққи ман кардӣ, ҳеҷ кас дар ҳаққи фарзанди сулбӣ накунад. *Авфӣ*

**ФАРЗАНДӢ** فرزندی мансуб ба фарзанд; **меҳри фарзандӣ** меҳри падару модар нисбат ба фарзанд.

Ало, эй Юсуфи Мисрӣ, ки кардат салтанат мағрур,
Падарро бозпурс, охир куҷо шуд меҳри фарзандӣ! *Ҳофиз*

**ФАРЗИН** فرزین яке аз мӯҳраҳои шатранҷ.

Пиёда бидонанду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ. *Фирдавсӣ*

Баски шаҳ рух намояд аз ҷапу рост,
Гар чу фарзин нишаста пеши шаҳед. *Камоли Хуҷандӣ*

**ФАРЗИНБАНД** فرزین بند навъе аз мансубаҳои бозии шатранҷ, яъне яке аз бозиҳои ҳунармандонаи шоҳмот.

Лаъб маъкус асту фарзинбанди сахт,
Ҳила кам кун, кори иқбол асту бахт. *Румӣ*

**ФАРЗИНВАШ** فرزین وش фарзинмонанд; *маҷ.* каҷрафтор.

Ало, шоҳе, ки фарзинваш рақиби каҷ ба ӯ ҳамдам,
Маро ӯ бегунаҳ аз ростӣ рухмот месозад. *Туғрал*

**ФАРЗОМ** فرزام сазовор, шоиста, лоиқ.

Макун, эй рӯи накӯ зиштӣ бо ошиқи хеш,
Қ-аз накӯрӯён зиштӣ набвад фарзомо. *Дақиқӣ*

**ФАРЗОН** فرزان доно, хирадманд.

Ҳар куҷо тезфаҳми фарзонест,
Бандаи кундфаҳми нодонест. *Саноӣ*

**ФАРЗОНА** فرزانه ҳаким, донишманд, оқил, фозил.

Ӯ ба ғоят шуҷоъ ва мардона ва оқил ва фарзона буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Қи эй ёри фарзонаи дилпазир,
Або ҷон равад, он чӣ омад ба шир. *Савдо*

**ФАРЗОНАГӢ** فرزانگی доноӣ, хирадмандӣ, донишмандӣ.

Дардо, ки ишқи ёр ба девонагӣ кашид,
Хатти ҷунун ба дафтари фарзонагӣ кашид. *Ҷомӣ*

Қасеро, ки роҳе ба фарзонагист,
Гузаштан зи инсоф девонагист. *Бедил*

**ФАРИД** *а.* فرید ягона; *маҷ.* беназир, бемисл.

Ба авсофи Камол имрӯз дар ишқ
Аз он фардам, ки ҳамдарди фаридам. *Камоли Хуҷандӣ*

Хоҷа Ҳасан фариди аҳли рӯзгор ва ваҳиди зумраи кибор буда. *«Таърихи Сайидроқим»*

**фарид гаштан** ҷудо шудан аз касе, чизе.

Ҷуфти хубон шудаму хоб зи ман гашт фарид. *Ломеъ*

**ФАРИЗА** *а.* فریضه **1.** *д.* супориш ва вазифаҳои динии худофармуда, ки иҷрои он фарз ва ҳатмӣ аст, ҳамчун намоз, рӯза ва ғ.

Ҳангоми саҳарӣ бар қасди адои фариза ба масҷид рафтам. *«Равзат-ус-сафо»*

**фаризаи фаҷр** намози бомдод.

Пас султон чун фаризаи фаҷр ба ҷамъият адо кунад, он гоҳ ба хилват дарояд. *Аҳмади Дониш*

**2.** он чӣ иҷрояш воҷиб ва ҳатмист, вазифаи ҳатмӣ.

Он чӣ моро фариза афтодаст,
Зулмро доду додро дод аст. *Низомӣ*

**ФАРИШТА** فرشته *ниг.* **фиришта.**

**ФАРИШТАГӢ** فرشتگی *ниг.* **фириштагӣ.**

**ФАРИШТАНИҲОД** فرشته‌نهاد *ниг.* **фириштаниҳод.**

**ФАРИШТАХӮ** فرشته‌خو *ниг.* **фириштахӯ.**

**ФАРИҚ** *а.* فریق **1.** ҷамоате аз мардум, тоифа; гурӯҳ, тӯда.

Ҳар ду фариқ аз муҳораба малӯл ва мутабаррим шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** қисм, ҳисса, гурӯҳ.

Муслима фармуд, то он ҳавзҳо пок карданд ва шаҳристонро ба чаҳор фариқ қисмат кард. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФАРИҚАЙН** *а.* فریقین *шакли дугонаи* **фариқ** 1.

Дар роҳ фариқайнро иттифоқи мулоқот уфтода, ҳарбе саъб рӯй дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРКАН** فرکن **1.** селроҳае, ки дар он оби сел ҷамъ шуда бошад, раҳгузари об, ҷӯи об; селоб; **2.** он чӣ бо гузашти замон фартут шуда фурӯ рехта бошад, хароб, вайрон.

**ФАРКАНД** فرکند *нит.* **фаркан.**

Ду фаркан аст равон аз ду дида бар ду рухам,
Рухам зи рафтани ф а р к а н д чумлагӣ фарканд. (1) *Хисравонӣ*

**ФАРКАНДАН** فرکندن **1.** ҷӯй кандан; **2.** канда шудан, ҷӯя шудан.

**ФАРМОН** فرمان амр, ҳукм, ки аз тарафи ҳукмдор ва сардоре дода мешавад.

Чунин гуфт солори лашкар ба шоҳ,
Ки фармони ту бартар аз чарху моҳ. *Фирдавсӣ*

Азми дидори ту дорад ҷони бар лаб омада,
Боз гардад ё барояд — чист фармони шумо? *Ҳофиз*

**фармон бурдан** итоат кардан, мутеъ будан.

Гаҳ-гаҳ бихоҳӣ, ки бибандӣ каф,
Ангушт мар-ӯро набарад фармон. *Хисравӣ*

Пазирандаи ҳушу раъю хирад,
Мар-ӯро даду дом фармон барад. *Фирдавсӣ*

**фармон кардан** фармон ба ҷо овардан, итоат кардан ба касе, чизе.

Гуфт: Фармони туро фармон кунам,
Ҳар чӣ гӯӣ: Ончунон кун! — он кунам. *Румӣ*

Эй он ки пандам медиҳӣ, к-аз дил бурун кун меҳри ӯ,
Аз дида фармонат барам, гар дил маро фармон кунад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фармон парастидан** изҳори итоат кардан.

Ба зинҳор пеш ою фармон параст,
Ки то пеши шоҳат барам баста даст. *Фирдавсӣ*

**аз фармони** *касе* **гузаштан** тарк кардани амри касе, ба фармони касе итоат накардан.

Касе, к-ӯ зи фармони мо бигзарад,
Ба фарҷом аз он кор кайфар барад. *Фирдавсӣ*

**аз фармони** *касе* **нагаштан** аз фармони касе рӯй натофтан, итоат кардан.

Нагаштанд ҳар ду зи фармони ӯй,
Суви шоҳи Эрон ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**ба фармон будан** касеро фармонбар будан, мутеъ будан ба касе.

Шаҳриёри тан асту ӯ ҷон аст,
Инсу ҷин мар-варо ба фармон аст. *Саноӣ*

**ба фармони** *касе* **будан** фармонбардори касе будан, мутеи касе будан.

Чу нақши азал сақфи айвони ӯст,
Саранҷоми гетӣ ба фармони ӯст. *Шодӣ*

**сар аз фармон напечидан** сар аз итоат натофтан, фармонбарӣ кардан.

Сар намепечам зи фармони ту, эй султони ишқ,
Бандаи фармонпазирам, ҳар чӣ фармоӣ маро. *Фузулӣ*

◇ **фармон ёфтан** мурдан.

Ал-Мутакаффӣ-биллоҳ ... чаҳор соли дигар бизист ва дар Бағдод фармон ёфт ва ҳамон ҷо вайро дафн карданд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФАРМОНБАР** فرمانبر фармонбардор, итоаткор, зердаст, тобеъ.

Бути фармонбараш фармон пазируфт,
Ки дарде дошт, к-он дармон пазируфт. *Низомӣ*

Зани хуби фармонбари порсо
Кунад марди дарвешро подшо. *Саъдӣ*

**ФАРМОНБАРӢ** فرمانبری фармонбардорӣ, мутеӣ.

Ба ҷон гаштам, к-аз ӯ фармонбариро
Ниҳодам расми нав сеҳровариро. *Ҷомӣ*

**ФАРМОНГУЗОР** فرمان گذار фармондеҳ; *маҷ.* худо.

Чунон буд фармони фармонгузор,
Ки бар тахт биншинад он тоҷдор. *Низомӣ*

**ФАРМОНДЕҲ** فرمانده сардор, сардори мутлақ; сарлашкар; подшоҳ.

Бигуфто, ки ҳар ҷой шаҳру деҳ аст,
Яке сифла бар халқ фармондеҳ аст. *Ҷомӣ*

Шунидам, ки фармондеҳе додгар,
Қабо доштӣ ҳар ду рӯ остар... *Саъдӣ*

**ФАРМОНДЕҲӢ** فرماندهی фармонфармоӣ, сарварӣ, ҳукуматдорӣ.

Умед ҳаст, ки зудат ба коми хеш бибинам,
Ту шод гашта ба фармондеҳию ман ба ғуломӣ. *Ҳофиз*

**ФАРМОННИЮШӢ** فرمان‌نیوشی фармоншунавӣ; фармонбарӣ.

Аз он тарсам, ки тавқи гарданам гардад раги гардан,
На кардам ҳалқа бахри гӯши дил фармонниюширо. *Зуҳурӣ*

**ФАРМОНПАЗИР** فرمان‌پذیر пазирандаи фармон, фармонбардор, итоаткунанда.

Ҳама зердастему фармонпазир,
Туӣ ёваридеҳ, туӣ дастгир. *Низомӣ*

**ФАРМОНРАВО** فرمانروا он кӣ фармони ӯ ҳатман иҷрошаванда аст, он кӣ ҳукмаш дар ҳама ҷо мегузарад ва иҷрояш ҳатмист.

Шаҳаншаҳ равон гашт, гуфто: Равост,
Ки фармони фағфури фармонравост. *Хоҷу*

**ФАРМОНФАРМО(Й)** فرمانفرما(ی) ҳукмдор, ҳоким.

Хоҳари Ҷондбибӣ султона фармонфармои Аҳмаднагар ба ҳиболаи никоҳи ӯ буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАРМУД** فرمود фармон, амр, ҳукм.

Ба фармуди ӯ хок гулшан шавад,
Шаби тираҳо рӯзи равшан шавад. *Шодӣ*

**ФАРМУДАН** فرمودن **1.** фармон додан, амр додан, ҳукм кардан, супориш додан.

Бифармудшон, то навозанд гарм,
Нахонандшон ҷуз ба овози нарм. *Фирдавсӣ*

[Ҳотами Тай] бифармуд, то дар қабоили араб мунодо карданд, ки ҳар кӣ мисли ин шутуре биёрад ва ба баҳои тамом аз ӯ бихарам. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** гуфтан (аз рӯи ҳурмат нисбат ба сухани каси бузургворе гуфта мешавад).

Мавлонозода фармуданд, ки ғолибо Мақсуди хаммор аст, ки дар бозор меҳиромад. *Восифӣ*

**3.** ташриф овардан, ворид шудан, омадан, омадан ба ҷое ё хонаи касе (аз рӯи ҳурмат ба касе гуфта мешавад).

Ту меҳмонию моро дидаю дил меҳмонхона,
Агар ин хона дилгир аст, фармо андар он хона.
*Ҷалоли Озарӣ*

4. рафтан.

Ту ӯро бин, ки моро хонд бар хон,
Худаш фармуд дигар ҷо ба фармон. *Ваҳшӣ*

5. феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'мадад фармудан', 'нузул фармудан' ва ғ.

**ФАРМУШӢ** فرمشی *ниг.* **фармӯшӣ.**

**ФАРМӮШ** فرموش *шакли кӯтоҳшудаи* **фаромӯш.**

Баҳри ман хок бод, агар Баҳром
Теғ фармӯш кунад, бигирад ҷом. *Низомӣ*

**ФАРМӮШКОР** فرموشکار *шакли кӯтоҳшудаи* **фаромӯшкор.**

Ба сахтӣ сабр деҳ, то пой дорам,
Дар осонӣ макун фармӯшкорам. *Низомӣ*

Шӯъла зад оташ ба ҷон, ваҳ, к-ин рафиқи сангдил,
Чанд аз он шӯхи фармӯшкор ёдам медиҳад? *Ҷомӣ*

**ФАРМӮШКОРӢ** فرموشکاری *шакли кӯтоҳшудаи* **фаромӯшкорӣ.**

Худовандо, дар ин фармӯшкорӣ
Ту бахшӣ оқилонро хушёрӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАРМӮШӢ||ФАРМУШӢ** فرموشی||فرمشی *шакли кӯтоҳшудаи* **фаромӯшӣ.**

Мабодо ба ҳушьёрию беҳушӣ,
Касеро зи фармони ӯ фармушӣ. *Низомӣ*

**ФАРНОД** فرناد гузар, гузаргоҳи дарьё, ҷои камоб, ки аз он ҷо пиёда гузаштан мумкин аст, пойоб.

Гузор карда зи пойобҳои беанҷом,
Сипаҳ гузашта аз обҳои бе фарнод. *Фаррухӣ*

**ФАРНОС** فرناس ғофил, нодон; коҳил.

Ин ҷаҳон сар ба сар ҳама фарнос,
Н-аз ҷаҳон ман ягона фарносам. *Абӯшакури Балхӣ*

**ФАРО** فرا *пешоянд* 1. ба; дар; ба даруни ...

Ба бечорагӣ тан фаро хок дод,
В-агар гирди олам баромад чу бод. *Саъдӣ*

2. ба назди ..., пеши ...

Сар фаро гӯши ман овард, ба овози ҳазин
Гуфт: Эй ошиқи деринаи ман, хобат ҳаст? *Ҳофиз*

**фаротар** а) болотар; (аз ин) зиёдтар.

Бигуфто: Фаротар маҷолам намонд. *Саъдӣ*

б) дуртар.

Тамаъ ҳар куҷо ҳалқа бар дар занад,
Хирад хайма з-он ҷо фаротар занад. *Ҷомӣ*

**фаро гирифтан** ба худ гирифтан, ишғол кардан, дар бар гирифтан, иҳота кардан.

Ва алоиқ ӯро фаро гирад ва рӯи ӯ билкул ба ҷониби дунъё мутаваҷҷеҳ шавад. *Аҳмади Дониш*

**фаро кардан** а) наздик бурдан, расондан, фурӯ овардан.

Умар он маҳосини сафедро дар он хокистар фаро карда буд ва бод бар оташ медамид.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) равон ва роҳӣ намуда расонидан, фиристода расонидан.

Фаро кун қосидеро аз сари роҳ,
Бад-ӯ гӯяд, ки Ширин мурд ногоҳ. *Низомӣ*

**фаро расидан** наздик омадан, ба пеши касе, чизе омадан.

З-он пештар, ки марг ба ногаҳ фаро расад,
Хуршеди умр бар сари кӯҳи фано расад.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**фаро рафтан** а) пеши касе рафтан, назди касе омадан.

Ҷавоне фаро рафт, к-эй пирмард,
Чӣ дар кунҷи ҳасрат нишинӣ ба дард? *Саъдӣ*

б) баромадан, ба боло омадан; **хӯ фаро гирифтан** (*ё* **кардан**) одат кардан.

Ҳар дам ба ғами тоза дилам хӯй фаро кард,
То ҳар нафасе рӯи туро тоза ҷамолест. *Анварӣ*

**ФАРОВОН** فراوان 1. бисьёр, афзун, зиёд, серадад; миқдори бисьёр.

Ва фаровон физзаи холис ва заҳаби аҳмар берун оранд. *Аҳмади Дониш*

Бигуфто: Фаровон дуруду салом
Ба ҷони ту ҳар дам аз ин пир мом. *Савдо*

2. бисьёр вақт, вақти бисьёр, давомдор.

Бизан кӯси рӯину шайпуру ной,
Ба Кашмиру Кобул фаровон мапой! *Фирдавсӣ*

Деҳқон ба дар ояду фаровон нигарадшон,
Теғе бикашад тезу гулӯ боз бурадшон. *Манучеҳрӣ*

**ФАРОВОНСУХАН** فراوانسخن бисьёргӯй, пургӯй, сергап.

Фаровонсухан бошад огандагӯш,
Насиҳат нагирад магар дар хамӯш. *Саъдӣ*

**ФАРОВОНШИКЕБ** فراوانشکیب бисьёр шикебо, бисьёр сабркунанда, бурдбор, сабур.

Фаровоншикеб аст андар сухун,
Гаҳи ростӣ рост чун сарвбун. *Низомӣ*

**ФАРОЗ** فراز 1. боло, баланд.

Сари сонеъ ба гардун бас фароз аст.
Салотинро ба санноон ниёз аст. *Носири Хисрав*

2. баландӣ; боло, рӯи чизе.

Чу Юсуфро фарози тахт биншонд,
Нисори ҷону дил дар пояш афшонд. *Ҷомӣ*

Хирсе... аз фарози кӯҳ рӯ ба нишеб ниҳода буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Кавокиб бар фарози боми гардун
Паи наззора гардиданд берун. *Ҳозиқ*

**фарозу нишеб** *ниг.* **фарозу шеб;** *муқ.* **нишеб (нишебу фароз).**

Ҳаметохт андар фарозу нишеб,
Ҳамезад ба гурзу ба теғу рикеб. *Фирдавсӣ*

**фарозу шеб** баландӣ ва пастӣ; *муқ.* **шеб (шебу фароз).**

Фарозу шеби биёбони ишқ доми балост,
Куҷост шердиле, к-аз бало напарҳезад. *Ҳофиз*

Ҳар фарозу шеби ин раҳ дидай,
Ҳам басе гирди ҷаҳон гардидай. *Аттор*

3. баста, пӯшида.

Зистану мурданат якест маро,
Ғалбакандар чи боз ё чи фароз.
*Абӯшакури Балхӣ*

**фароз кардан** а) боло кардан, баланд кардан; дароз кардан ба сӯи чизе.

Даст фароз кард ва оҳуи бириштаро бирабуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хартумро фароз кард ва Бӯубайдаро аз зин баргирифт ва бикушт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) пӯшидан; бастан, маҳкам кардан.

Он кас, ки бар амир дари марг боз кард,
Бар хештан, нигар, натавонад фароз кард. *Абӯшакури Балхӣ*

Пас аз ин Алӣ дар хона биншаст ва дар фароз кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) боз кардан, кушодан, во кардан.

Ранҷур шуд ва бихуфт; рӯзе чашм фароз кард, ин ду байт бихонд ... *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **фароз овардан** фароҳам овардан, ҳосил кардан, ёфтан.

Ба бедод, к-аз мардумон бистадӣ,
Фароз овaридӣ зи роҳи бадӣ. *Фирдавсӣ*

Агар зар хоҳӣ зи ман ё дирам,
Фароз оварам ман ба нӯки қалам. *Абӯшакури Балхӣ*

**фароз омадан** фаро расидан, наздик омадан, восил шудан, пеш омадан.

Рӯза аз хаймаи мо дӯш ҳамешуд ба шитоб,
Иди фархунда фароз омада бо ҷоми шароб. *Фаррухӣ*

Чун вақти байза фароз омад, мода гуфт: Барои байза ниҳодан ҷо бояд талабид. *«Нигори дониш»*

**фароз рафтан** наздик рафтан, назди чизе омадан.

Оҳиста фароз рафту биншаст,
Молид ба рифқ бар сараш даст. *Низомӣ*

**фароз шудан** а) наздик омадан.

Чу шаҳ дид, к-он Хисрави узрсоз,
Пиёда ба наздики ӯ шуд фароз... *Низомӣ*

б) пӯшида шудан; баста ва маҳкам шудан.

Бар Саломон чун шуд ин меҳнат дароз,
Шуд дари роҳат ба рӯи вай фароз. *Ҷомӣ*

**ФАРОЗАНДА** فرازنده **1.** баланд бардоранда.

Насоеҳи мушфиқона ... фарозандаи рояти комронист. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** барозанда, лоиқ, сазовор, шоиста.

Зи наврустагон баршумуранд бист,
Қ-аз эшон ба шоҳӣ фарозанда кист? *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРОЗИДАН** فرازیدن баланд бардоштан; **гардан фарозидан** сар баланд кардан; *маҷ.* ифтихор намудан, фахр кардан.

На аз иқболи ӯ гардан фарозад,
На аз идбори ӯ ҷонаш гудозад. *Ҷомӣ*

**ФАРОЗӢ** فرازی баландӣ, ҷои баланд.

Пас Абдурраҳмон ... чун ба наздики ӯ расид, худро аз фарозӣ бияндохт ва бимурд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФАРОИЗ** *а.* فرائض *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **фариза 1.**

Фароизу сунан ороста ба тоати туст,
Ки тоати ту тирози фароизу сунан аст. *Муиззӣ*

Адои мавоҷиб ва фароиз суубате ва машаққате дорад, хосса дар фасли сард ва бард. *Аҳмади Дониш*

**2.** қисме аз илми фиқҳ, ки дар бораи воҷиботи шаръ сухан меронад; илми ҳисоби шаръӣ доир ба тақсими мерос.

Гуфт: Илми фароиз ҳеҷ кас некӯ надонад, ҳуд бирафт ва фуқаҳо биниишанд, то миросҳо рост ба вараса расониданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФАРОМУШ** فرامش *ниг.* **фаромӯш.**

**ФАРОМУШТ** فرامشت *ниг.* **фаромӯш.**

**ФАРОМУШТӢ** فرامشتی *ниг.* **фаромӯшӣ.**

Ҳама бар даргаҳи фаромуштӣ,
Ҳама аз рӯи маърифат puштӣ. *Саноӣ*

**ФАРОМӮШ||ФАРОМУШ||ФАРОМУШТ** فراموش||فرامش||فرامشت аз ёд рафта, аз хотир баромада, чизе ки аз ёд рафтааст.

Кист, к-аз ушшоқ пайғоме расонад ёрро,
В-аз фаромӯшон диҳад ёд он фаромушкорро. *Ҷомӣ*

**фаромӯш кардан** аз ёд баровардан, аз хотир баровардан.

Забонаш кард посухро фаромушт,
Ниҳод аз оҷизӣ бар дида ангушт. *Низомӣ*

Ва чун хушнуд шавад, ҳаққи он фаромӯш накунад. *Аҳмади Дониш*

**фаромӯш шудан** аз ёд рафтан.

Фаромӯш шудам кори он корзор,
Кунун аст разму кунун аст кор. *Фирдавсӣ*

Ҳирси мева пардан хушам шавад,
В-аз газанди саг фаромӯшам шавад. *Ҷомӣ*

**ФАРОМӮШКОР** فراموشکار зуд фаромӯшкунанда, зуд аз ёд бароваранда, фаромӯшхотир.

Ҷавону масту фаромӯшкору нопарвост,
Замон-замон зи мани бедилаш кӣ ёд диҳад? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАРОМӮШКОРӢ** فراموشکاری фаромӯшхотирӣ.

Зи пирӣ намуна шавад пойлағз,
Фаромӯшкорӣ дарорад ба мағз. *Низомӣ*

Зи роҳу расми дилдорӣ набошад,
Фаромӯшкорӣ аз ёрӣ набошад. *Убайди Зоконӣ*

**ФАРОМӮШПЕША** فراموش‌پیشه касе, ки фаромӯшхотирӣ одати ӯст, касе ки ҳама вақт фаромӯшхотир аст.

Надим, ёри фаромӯшпешаам дар Ҳинд,
Умед нест, ки бифристад аз Дакан коғаз.*

**ФАРОМӮШӢ** فراموشی фаромӯшхотирӣ.

Ҳарчанд фаромӯшият оин шуда бошад,
Якбора фаромӯш макун ҷониби моро! *Шамси Фахрӣ*

**ФАРОРУН** فرارون пешгӯикунандаи некӯӣ, башоратдиҳанда аз хушбахтӣ ва саодат; саъд.

Ҳасудат дар яди Баҳроми фирун,
Назар зӣ ту зи Бирҷиси фарорун. *Дақиқӣ*

**ФАРОСИХ** *а.* فراسخ *ҷ.* **фарсах.**

*Дорулмулки ӯ Исфаҳон буд ва таъини фаросих ӯ намуд.* *«Равзат-ус-сафо»*

Ва он ҷо, ки аз иморат берунтар аст ва тарбияти ниҳол мутааззир, ба ҳар саду панҷоҳ қадам ҷӯби ва устувоне бардоштаанд, барои аломат ва фаросихе

масофат дар онҳо муайян карда, то ҳар касе бидонад, ки аз роҳ чӣ рафта ва ба манзил чӣ монда. *Аҳмади Дониш*

**ФАРОСТУК** فراستوک парасту, фароштурук.

**ФАРОХ** فراخ 1. васеъ, паҳновар, кушоду паҳн.

Муддате мухтафӣ будам ва ҷаҳони фарох бар ман танг шуд. *Авфӣ*

Ибтидои мадд аз мавзее бошад, ки он амиқ ва фарох бошад ва бисьёроб. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**даҳони фарох** даҳани калон.

Даҳоне фароху сияҳ чун лавед,
Қ-аз ӯ чашми бинанда гаштӣ сапед. *Низомӣ*

2. бисьёр, фаровон, анбӯҳ.

... Ва то чоштгоҳ фарох ҳадис карданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Гар анҷирхӯр мурғ будӣ фарох,
Намондӣ як анҷир дар ҳеҷ шох. *Низомӣ*

Айши ту фарох боду умри ту дароз,
Ҳамдӯши ҳаёти ҷовидонат дидам. *Васлӣ*

3. *маҷ.* фориғбол; фориғболона; осуда, бо орому роҳат.

Бифармуд пас, то равад сӯи кох,
Бибошад ба кому нишинад фарох. *Фирдавсӣ*

**ФАРОХАБРӮЙ||ФАРОХАБРУВӢ** فراخ ابروئی||فراخ ابروی кушодачеҳрагӣ; *маҷ.* бо мардум бо шукуфтарӯӣ муомила кардан.

Чу бинмуд шоҳ аз сари некувӣ,
Ба он тангчашмон фарохабрувӣ ... *Низомӣ*

**ФАРОХБИН** فراخ بین *ҳамаро ба як чашм бинанда, ба ҳама* кас як хел ва аз рӯи адолат нигоҳкунанда.

Ишқи фарохбинро нозам, ки бе тафовут
Аз обу хоку хун рехта гил дар бинои субҳа. *Волеҳи Ҳиравӣ*

**ФАРОХБОЛ** فراخ بال кушодабол; *маҷ.* роҳат ва осуда, фориғбол.

Фарохбол кунад адл тангкофияро,
Чунон ки чарх радифи давоми ӯ зебад. *Хоқонӣ*

**ФАРОХДАСТӢ** فراخ دستی кушодадастӣ, саховат, ҷавонмардӣ, олиҳимматӣ.

Фарохдастӣ аз андоза магзарон чандон,
Ки офтоби маошат бадал шавад ба Суҳо. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРОХДИЛ** فراخ دل олиҳиммат, сахӣ, ҷавонмард.

Язид бинни Меҳлаб марде буд кушодадаст ва фарохдил, он чӣ дошт, бихӯрдӣ ва доим хони ӯ афканда буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФАРОХДОМАН** فراخ دامن фарохдаст, кушодадаст, сахӣ, ҳимматбаланд.

Шиносад он, ки бипӯшад бараҳнапоеро,
Ки нафъи обилаҳои фарохдоман чист. *Толиби Омулӣ*

**ФАРОХИГОҲ||ФАРОХИГАҲ** فراخی گاه||فراخی گه ҷой ва мавзеи пурнозу неъмат, осоишгоҳ.

Фарохигаҳе дид наздики об,
Фуруд омад он ҷо ба ҳангоми хоб. *Низомӣ*

**ФАРОХНО(Й)** فراخنا(ی) 1. ҷои яла, кушод; ялангӣ, кушодагӣ; 2. вусъатнокӣ; паҳноварӣ.

Ва масҷиди ҳаром ба миёнаи ин фарохной андар аст. *Носири Хисрав*

Суде надиҳад фарохнои бару дӯш,
Гар одамийӣ, ақлу ҳунар бояду ҳуш.
Гов аз ману ту фарохтар дорад чашм,
Пил аз ману ту бузургтар дорад гӯш. *Саъдӣ*

**ФАРОХО** فراخا 1. фарохӣ, кушодӣ, фарохно, ҷои яла, васеъ ва паҳновар; 2. *маҷ.* осудаҳолӣ.

Фориғ нишастаӣ ба фарохои коми дил,
Боре зи тангнои лаҳад ёд н-оварӣ. *Саъдӣ*

**ФАРОХОСТИН** فراخ آستین олиҳиммат, ҷавонмард; карим.

Фарохостин шав, к-аз он сабз шох
Фитад мева дар остини фарох. *Низомӣ*

**ФАРОХРАВ** فراخ رو 1. бисьёр роҳраванда, зиёд роҳ тайкунанда; *маҷ.* беҳуда сарфкунандаи вақт.

Вақт аст, ки дар пои ҳавас банд ниҳӣ,
Дар сарфаи вақт гӯш бар панд ниҳӣ,
Дар тайи замон фарохрав чун ту кӣ дид?
По бар сари солу моҳ то чанд ниҳӣ? *Зуҳурӣ*

2. *маҷ. исрофкор, носарфакор, он кӣ чизи худро беҳуда сарф мекунад.*

**ФАРОХРАВӢ** فراخ روی 1. бисьёр роҳ рафтан; 2. *маҷ.* исрофкорӣ, носарфакорӣ, беҷо хароҷот кардан.

Макун фарохравӣ дар амал, агар хоҳӣ,
Ки вақти дафъи ту бошад маҷоли душман танг
Ту пок бош, бародар, мадор аз кас бок,
Зананд ҷомаи нопок гозурон бар санг. *Саъдӣ*

**ФАРОХСУХАН** فراخ سخن пургӯй, сергап.

Надиҳад марди хушманд ҷавоб,
Магар он гаҳ, к-аз ӯ суол кунанд.
Гарчи барҳақ бувад фарохсухан,
Ҳамли даъвиш бар муҳол кунанд. *Саъдӣ*

**ФАРОХУР** فراخور лоиқ, муносиб, мувофиқ, шоиста, сазовор.

Саройҳои олӣ муҳайё фармуд ва фаршу авонӣ фарохури он муҳайё кард. *Авфӣ*

Соҳибдил гуфт: Он чӣ мо кардем, на лоиқи содиқони хонавода аст, балки фарохури муддаиёни аз роҳ афтода аст. *Ҷомӣ*

Ва коре, ки фарохури ҳол ва ҳавсалаи ман аст, гузориш ва саранҷом медиҳам. *Аҳмади Дониш*

**ФАРОХӢ** فراخی 1. вусъат, паҳноварӣ, кушодӣ.

Сипаҳ чун пароканда шуд сӯи ҷанг,
Фарохӣ даромад ба майдони танг. *Низомӣ*

2. фаровонӣ, фаровоннеъматӣ.

Ҳафт гови назор, ки говони фарбеҳро бихӯрданд, ҳафт сол баъд аз ин фарохӣ тангӣ бувад. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳафт сол фарохӣ бошад ва ҳафт сол аз паси он тангӣ бошад ва қаҳт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. *маҷ.* олиҳимматӣ.

Ҳама тангчашмӣ писандидаанд,
Фарохӣ ба чашми касон дидаанд. *Низомӣ*

**ФАРОЧАНГ** فراچنگ: **фарочанг овардан** ба чанг овардан, аз они худ кардан, ба тасарруфи худ овардан.

Бигуфто: Гар касеш орад фарочанг?
Бигуфт: Оҳан хӯрад, гар худ бувад санг! *Низомӣ*

**фарочанг омадан** ба даст омадан, дастрас шудан, муяссар шудан.

Аҷаб набвад, ки аз ковидани санг
Гиромӣ гавҳаре ояд фарочанг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАРОШТАН** فراشتن *шакли дигари* **афроштан.**

Гаҳе ба бозӣ бозушро фарошта дошт,
Гаҳе ба ранҷи ҷаҳон андарун сипурд оранҷ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ФАРОҒ** *а.* فراغ **1.** осудагӣ, роҳат, оромӣ.

Канори обу лаби ҷӯйбору гӯшаи боғ
Хуш аст бо санаме сарвқад ба шарти фароғ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Туро аз ман агар бар сина доғ аст,
Напиндорӣ, к-аз он доғам фароғ аст. *Ҷомӣ*

**2.** озод будан аз қайди чизе.

Эй бо ту зи гул фароғ моро,
Гул бе ту ба сина доғ моро! *Ҷомӣ*

Маи муғона ба бонги чағона хуш бошад,
Маро ба ин ду фароғ аз замона хуш бошад.
*Шоҳин*

**3.** тамом, тамом шудан, анҷомьёбӣ, ба итмом расидан; итмом.

[Марде] пас ба намоз машғул шуд то вақти хуфтан, баъд аз фароғ бархост ва бо дасти холӣ ба хона рафт. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Мезбон баъд аз фароғи пурсиш гӯяд: Хуш омаданд, хар қадам, ки мондаанд, болои дида. *Савдо*

◇ **фароғи бол** осудагии хотир, роҳат, осоиштагӣ, хотирҷамъӣ.

Эшон ба фароғи бол дар он нишеман ба сар мебурданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Варанкал ба тасарруф даромад ва султон ба фароғи бол ба Варанкал расид.
*«Таърихи Фаришта»*

**ФАРОҒАТ** *а.* فراغت **1.** осудагӣ, роҳат, оромӣ.

Амну фароғати аҳли Миср бад-он ҳад буд, ки дукконҳои баззозон ва саррофон ва ҷавҳариёнро дар набастандӣ. *Носири Хисрав*

Гуфтӣ: Накунӣ хидмати султон, — накунам, не,
Як лаҳза фароғат ба ду олам нафурӯшам. *Хоқонӣ*

Ҳоло ки гӯшае ва тӯшае ҳаст, пои фароғат дар домани офият каш! *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** озод будан, вобаста набудан ба чизе, тарки тааллуқоти зиндагӣ

Зи ҷоҳу мансаби дуньё фароғате дорам,
Ба ҷуз фитодагиям мансабеву ҷоҳе нест. *Фузулӣ*

**3.** ба итмом расидан; ба итмом расондан; итмом, анҷом, хотима.

Баъд аз фароғати таом асбоби истироҳат муҳайё сохта, Ҳотам аз хайма берун рафт.
*«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

◇ **фароғати бол** осудагии хотир, осудаҳолӣ, хотирҷамъӣ.

Пас дар ҳама умри худ надидам
Ороми тану фароғати бол. *Савдо*

**ФАРОҒАТХОНА** فراغتخانه хилватхона, шабистон; ишратхона.

**ФАРОҲАМ** فراهم ҷамъшуда; **фароҳам будан** *маҷ.* хотирҷамъ будан.

Эй хуш он вақт, ки моро дили беғам будаст,
Хотир аз васвасаи ишқ фароҳам будаст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**фароҳам гаштан** *ниг.* **фароҳам шудан; фароҳам овардан** ҷамъ кардан, гирду ғун кардан, як ҷо тӯда кардан.

Пушта-пушта ҳезум аз ҳар ҷо бурид,
Ҷумларо як ҷо фароҳам оварид. *Ҷомӣ*

Бубинад, ки чанд маблағ зар монда аст ва ба мавоҷиб ва нафақоти чанд аскар мерасад, мувофиқи он лашкар фароҳам орад. *Аҳмади Дониш*

**фароҳам омадан** а) ҷамъ омадан, як ҷо гирд омадан.

Сабоҳ умаро ва вузарои он давлатхона фароҳам омада, маъруз доштанд. *«Таърихи Фаришта»*

б) ба ҳам омадан, баста ва пайванд шудан; **фароҳам шудан (ё гаштан)** а) ҷамъ шудан, ҷамъ омадан, як ҷо гирд омадан, ғун шудан.

Бузургони Эрон фароҳам шуданд
Ва з-он хуррамӣ шоду хуррам шуданд. *Низомӣ*

б) ҳосил шудан, ҷамъ шудан.

Насақи гирудор мӯҳкам шуд,
Мояи худсарӣ фароҳам шуд. *Бедил*

в) ба ҳам пӯшида шудан, баста шудан.

Ба пойбӯси ту з-он дам, ки ёфтем башорат,
*Лаби умед фароҳам намешавад зи табассум.*
*Камоли Хуҷандӣ*

**ФАРР** I فر *ниг.* **фар(р).**

**ФАРР** II *а.* فر гурехтан.

**ФАРРА** فره шукӯҳ, бузургӣ, ҷалол, шавкат, азамат.

Чаро сар ҳамедод бояд ба бод,
Чу фарьёдрас фарраву зӯр дод. *Фирдавсӣ*

**ФАРРАМАНД** فرهمند бошукӯҳ, боҷалол, боазамат.

Басе хондаанд он замон офарин
Бад-он фарраманд офтоби замин. *Фирдавсӣ*

**ФАРРАҲӢ** فرهی шукӯҳ, азамат, шаъну шавкат, ҷалол ва бузургӣ.

Яке мард бинӣ чу сарви саҳӣ,
Ба дидор бо зебу бо фарраҳӣ. *Фирдавсӣ*

**ФАРРОШ** *а.* فراش **1.** густурандаи палос, кӯрпачаҳо ва дигар чизҳои зинатӣ; **2.** пешхизмат, хидматгори хонаву ҳавлӣ, ҷойрӯб ва пайкор, рӯбучинкунанда.

Ба адаб зан дари майхона, ки фарроши ҳарам
Остон бӯсазанон ҳалқаи ин дар гирад.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ногоҳ фарроши сабуксайри бод соябони абр дар фазои ҳаво барафрохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **фаррошони фарши баҳорӣ** *киноя аз* шамоли форам ва насими бороваркунандаи рустаниҳо.

Фаррошони фарши баҳорӣ фарши зумурраднамуди сипеҳри забарҷадиро аз сабзаи тар ба расми пойандоз барои мақдами султони рабеъ бигустарониданд. *Восифӣ*

**ФАРРОШӢ** فراشی вазифаи фаррош, хизматгорӣ, навкарӣ.

Ба фаррошӣ кавокиб дар ҷанобаш,
Ба сарҳангӣ саодат дар рикобаш. *Низомӣ*

**ФАРРУХ** فرخ 1. некӯ, зебо.

Нагуфтам, ҳар чӣ доно гуфт з-оғоз,
Ки фаррух нест гуфтан гуфтаро боз. *Низомӣ*

2. фархунда; хушбахт.

Чӣ фаррух касе, к-ӯ ба ҳангоми дай
Ҳам оташ ниҳад пешу ҳам мурғу май. *Низомӣ*

Гуфт: Рӯзе фарруху масъуд буд,
Рӯзи арзи лашкари Маҳмуд буд. *Аттор*

3. муборак, саодатбахш, хуҷаста.

Ҷаҳанда бар замин хуш бодпое,
Паранда дар ҳаво фаррух ҳумое.*

**ФАРРУХАХТАР** فرخ اختر хушбахт, саодатманд.

Ҳар рӯз навбат аст яке базм сохтан,
Имрӯз навбати малики фаррухахтар аст. *Муиззӣ*

**ФАРРУХЛИҚО** فرخ لقا муборакрӯ, зебочеҳра.

Зулайхо рух бар он фаррухлиқо дошт,
Вале Юсуф назар бар пушти по дошт. *Ҷомӣ*

**ФАРРУХНИЖОД||ФАРРУХНАЖОД** فرخ نژاد асилзода.

Чунин дод посух, ки бедоду дод,
Чу фармон диҳад шоҳи фаррухнижод... *Фирдавсӣ*

**ФАРРУХНИҲОД** فرخ نهاد фаррухсиришт, муборакхилқат, мубороктабиат, некӯсират.

Чун ӯе хирадманди фаррухниҳод
Надорад ҷаҳон то ҷаҳон аст ёд. *Саъдӣ*

**ФАРРУХПАЙ** فرخ پی хуҷастпай, муборакқадам, некқадам.

Фаррухпай аст бар ҳамаи мулку бар ҷаҳон
В-ин эминию неъмати чандин бар ин гувоҳ. *Фаррухӣ*

Оби ҳайвон тирагун шуд, Хизри фаррухпай куҷост,
Хун чакид аз шохи гул, боди баҳоронро чӣ шуд? *Ҳофиз*

**ФАРРУХРӮЗ** فرخ روز *мус.* мақоми 18-ӯми аз сӣ мақоми Борбад.

Чу бозаш рои «Фаррухрӯз» гаштӣ,
Замона фарруху фирӯз гаштӣ. *Низомӣ*

**ФАРРУХСИРИШТ** فرخ‌سرشت покнижод, муборакхилқат, асилзода, некусират.

Шунидам, ки Ҷамшеди фаррухсиришт
Ба сарчашмае-бар ба санге навишт... *Саъдӣ*

**ФАРРУХТАБОР** فرخ تبار фаррухнижод, асилзода, бузургнижод.

Шунидам, ки Дорои фаррухтабор
Зи лашкар ҷудо монд рӯзи шикор. *Саъдӣ*

**ФАРРУХФОЛ** فرخ فال бахайр, масъуд, хуҷаста.

Чун Саломон моили Абсол шуд,
Толеи Абсол фаррухфол шуд. *Ҷомӣ*

**ФАРРУХӢ** فرخی 1. муборакӣ, хушбахтӣ, масъудӣ.

Чун бад-ин фаррухӣ сухан гуфтанд,
Аз сари нозу хушдилӣ хуфтанд. *Низомӣ*

2. тахаллуси шоири машҳури асри XI Абулҳасан Алӣ бинни Ҷулуғ Фаррухӣ (вафот 1051).

**ФАРРУХҚАДАМ** فرخ قدم муборакқадам, некқадам.

Аё фаррухқадам шоҳе, ки давлат бар нагирад сар
Зи хатти ҳукми он, к-ӯ бар хати ҳукми ту сар дорад. *Муиззӣ*

**ФАРС** *а.* فرث он чӣ дар даруни рӯдаҳо ва меъда мебошад.

Гуфт: Будам дар миёни фарсу дам
Дар миёни гӯсфандони ҳашам. *Абӯисҳоқи Атъима*

**ФАРСАНГ** فرسنگ фарсах, масофаи муайянест, ки тақрибан ба 6 километр баробар аст.

Аз он май маро деҳ, ки аз акси ӯ
Чу ёқут гардад ба фарсанг санг! *Рӯдакӣ*

Ғайр аз он ки ба атроф ба зиёратҳо ва ғайра рафта будем, ду ҳазору дувисту бист фарсанг буд. *Носири Хисрав*

Масоҳаташ [ҷазира] тақрибан фарсанге дар фарсанг буд. *Аҳмади Дониш*

**ФАРСАНГСОР** فرسنگسار аломате, ки дар роҳҳо барои донистани миқдори фарсангҳои тайшуда мегузоранд.

Наёбӣ дар ҷаҳон бе доғи поям
На фарсангеву не фарсангсоре. *Лабибӣ*

**ФАРСАХ** *а.* فرسخ *ниг.* **фарсанг.**

Ба ҳар куҷо ки кунад гард нури мавкаби ӯ
Сипоҳи куфр чу зулмат рамад ба сад фарсах. *Бедил*

**ФАРСОИДАН** فرسائیدن *ниг.* **фарсудан.**

**ФАРСУДАГӢ** فرسودگی кӯҳнагӣ, азҳамрехтагӣ, пӯсидагӣ.

...То аз фарсудагӣ ва камии асбоби он нуқсон дар сафари мо оид нагардад. *Аҳмади Дониш*

**ФАРСУДАН||ФАРСОИДАН** فرسودن||فرسائیدن 1. судан, молидан, аз ҳам резондан.

Оҳи ҷонфарсой агар дар сина нашкастӣ маро,
Ин ки ҷон фарсудам, аз оҳ осмон ф а р с у д а м е. *Хоқонӣ*

2. молида ва соида шудан, пора-пора шудан, рехтан, аз ҳам пошида шудан.

Сари бора фарсуд аз дасташон,
Баландӣ бад-он гуна шуд пасташон. *Шодӣ*

3. *маҷ.* озор додан, ба сахтӣ ва азоб дучор намудан.

На гашти замона бифарсоядаш,
На ин ранҷу тимор бигзоядаш. *Фирдавсӣ*

Нек кун, то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро. *Ҷомӣ*

4. *маҷ.* бисьёр заҳмат расондан, бисьёр хаста ва монда кардан.

Вазъи мо чун соя андар шеваи ҳамворӣ аст,
Сад қадам фарсуд моро, ҷилва омад зери по. *Ҳоҷӣ*

5. *маҷ.* аз ҳад зиёд лоғар ва хароб шудан, коҳидан ба ниҳояти харобӣ ва лоғарӣ расидан.

Дарди он захмҳо падид ояд,
Дилу ҷонаш зи ғам бифарсояд. *Ҷомӣ*

Зи фарсудану лоғарӣ метавон
Зи чармаш шуморӣ рагу устухон. *Савдо*

**ФАРТ** *а.* فرط аз ҳад гузаштан, зиёдаравӣ, аз ҳад афзунӣ.

Яъне димоғи хилқати ин нашъа ба ҳасаби фарти назокат таби кудурати асбоб намеорад. *Бедил*

**аз фарти...** аз камоли..., аз дараҷаи баланди..., аз ниҳояти..., аз ғояти...

Бо ин ду-се нодон, ки чунон медонанд
Аз ҷаҳл, ки донои ҷаҳон ононанд.
Хар бош, ки ин ҷамоа аз фарти харӣ
Ҳар к-ӯ на хар аст, кофираш мехонанд.
*Ибни Сино*

Ва аз фарти ҳарорат бими он буд, ки дурри ятим дар синаи садаф чун ашки ятим қатраи об гардад. *Восифӣ*

**ФАРТУД** فرتود *ниг.* фартут.

**ФАРТУР** فرتور акс, сурати касе ё чизе, ки дар об, оина ва дигар чизҳои шаффофи соф акс меёбад.

Фартури май аз қадаҳ фитода
Бар сақфи саро чу оби равшан. *«Луғати фурс»*

**ФАРТУТ** فرتوت **1.** солхӯрда ва аз кор монда, куҳансоли суст ва заиф.

Пири фартут гашта будам сахт,
Давлати ӯ маро бикард ҷавон. *Рӯдакӣ*

Ба Уммон яке мурғи фартут буд,
Ки аз моҳияш қуввату қут буд. *Ҷомӣ*

2. суст, заиф, нажанд ва назор.

Гуфт: Ман ҳайрону фартут омадам,
Бедилу беқуввату қут омадам. *Аттор*

**ФАРТУТСАР** فرتوتسر куҳансар, заифсар; сахт солхӯрдаи димоғаш аз фаъолияти табиӣ монда.

Мушаъбид ҷаҳонест фартутсар,
Кунад кори дигар, намояд дигар.
*«Таърихи Фаришта»*

**ФАРФАР** فرفر тезу чобук, чолок; чолокона, зуд-зуд.

Бардошт килку коғазу фарфар фурӯ навишт,
Бар фаврин қасидаи матбӯи обдор. *Анварӣ*

Гӯяд Камол фарфар сад шеъри тар ба як шаб,
Лекин ба васфи рӯят ҳар як ғазал ба моҳе.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ФАРФУР** فرفور теху, парандаест кабкмонанд, вале аз он хурдтар.

Ман баччаи фарфураму ӯ бози сапед аст,
Бо боз куҷо тоб барад баччаи фарфур?!
*Абӯшакури Балхӣ*

**ФАРХ** *а.* فرخ ҷӯҷаи мурғи хонагӣ ва дигар парандаҳо.

Ба зери парри қуш-андар ҳама чун фарх дебоҳо,
Ба парри кабки нар хатте сияҳ чун хатти мақбарҳо.
*Манучеҳрӣ*

Баъд аз инқизои чанд рӯзи муайян ба ададн ҳар байза фархе аз он ҷо сар берун мекунад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРХАВ** فرخو хишоваи сабзавот, кандани алафҳои бегона, перостани ток ва буридани шохҳои зиёдатии дарахтон.

Мар-киштро хав афган беру(н),
Разро ба дасти худ кун фархав. *Лабибӣ*

**ФАРХАНҶ** فرخنج насиб, баҳра.

Маро аз ту фарханҷ ҷуз дард нест,
Чу ман сӯхта дар ҷаҳон мард нест. *Асадӣ*

**ФАРХАСТА** فرخسته хаста, кушта ва бар замин кашида ва кашолашуда.

Ӯ май хӯрад ба шодию коми дил,
Душман низор гаштаву фархаста.
*Абулаббоси Аббосӣ*

**ФАРХОР** فرخار **1.** шаҳре дар Мовароуннаҳр, ки дар замони пеш бутхонаҳояш машҳур будааст.

Ҳамчу Фархор аст маҷлис, то ки ӯ дар маҷлис аст,
Ҳамчу Кашмир аст барзан, то ки ӯ дар барзан аст. *Муиззӣ*

2. бутхона.

Бути ман ҷонвар омад, шаманаш бедилу ҷон,
Манам ӯро шаману хонаи ман фархор аст.
*Абулмаъали Бухороӣ*

3. *маҷ.* ҳар ҷои ороста ва зебо.

**ФАРХОРДЕС** فرخاردیس фархормонанд; монанди бутхона; *маҷ.* бисьер ороста ва зебо.

Дар он орзугоҳи фархордес
Накард орзу бо муомил мукес. *Низомӣ*

**ФАРХОРӢ** فرخاری мансуб ба шаҳри Фархор, сокини шаҳри Фархор.

Кулаҳ каҷ ниҳода чу фархориён,
Миён танг баста чу булғориён. *Хоҷу*

**ФАРХУНДА** فرخنده **1.** муборак, нек; масъуд, саодатманд.

Сиёмак будаш ному фархунда буд,
Каюмарсро дил бад-ӯ зинда буд. *Фирдавсӣ*

Дар он фархунда ҷо боду ҳавоест,
Ки тубиро аз он нашву намоест. *Бадрии Кашмирӣ*

2. бошукӯҳ.

Яке коху айвони фархунда дид,
К-аз он сон ба Эрон на диду шунид. *Фирдавсӣ*

**ФАРХУНДААЗМ** فرخندهعزم муборакаэм, муборакирода, некирода.

Зиҳӣ давлати марди фархундаазм,
Ки нусрат бувад ёри ӯ рӯзи разм.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАРХУНДАГӢ** فرخندگی муборакӣ, некӣ, некбахтӣ.

Бихӯрд оби ҳайвон ба фархундагӣ,
Бақои абад ёфт дар зиндагӣ. *Низомӣ*

Ало, то ба хубию фархундагӣ
Бувад шамъи хуршедро зиндагӣ. *Ҷомӣ*

**ФАРХУНДАКЕШ** فرخندهکیش фархундаоин, дорои маслак ва одати мубораку нек.

Давон омадаш галлабоне ба пеш,
Ба дил гуфт Дорои фархундакеш:
Магар душман аст ин, ки омад ба ҷанг,
Зи дураш бидӯзам ба тири хаданг. *Саъдӣ*

**ФАРХУНДАЛИҚО** فرخندهلقا муборакчеҳра, муборакрӯй, зебочеҳра.

Дидани моҳи наву ид бад-ӯ фаррух бод,
Ки ҳумоюнпаю фаррухруху фархундалиқост.
*Фаррухӣ*

**ФАРХУНДАПАЙ** فرخنده‌پی муборакқадам, неккадам.

Чӣ кам гардад, эй садри фархундапай,
Зи қадри рафеат ба даргохи Ҳай? *Саъдӣ*

**ФАРХУНДАРОЙ** فرخنده‌رای муборакандеша, некрой, дурустрой, некандеш.

Гурӯҳе бари шайхи он рӯзгор
Зи дасти ситамгар гиристанд зор,
Ки эй пири дониои фархундарой,
Бигӯ ин ҷавонро: Битарс аз худой! *Саъдӣ*

**ФАРХУНДАТОЛЕЪ** فرخنده‌طالع хушбахт, масъуд.

Хуррам он фархундатолеъро, ки чашм
Афтадаш бар рӯи ту ҳар бомдод. *Саъдӣ*

**ФАРХУНДАФАРҶОМ** فرخنده‌فرجام муборакоқибат, некоқибат.

Ҳам аз бахти фархундафарҷоми туст,
Ки таърихи Саъдӣ дар айёми туст. *Саъдӣ*

**ФАРХУНДАФОЛ** فرخنده‌فال муборакфол, некбахт, некталеъ, хуштолеъ.

Ба фархундагӣ фол зан моҳу сол,
Ки фаррух бувад фоли фархундафол. *Низомӣ*

**ФАРХУНДАФОЛӢ** فرخنده‌فالی нектолеӣ, саодатмандӣ, хушбахтӣ.

Чу хандон гардӣ аз фархундафолӣ,
Ба ханда тангдастонро намолӣ. *Низомӣ*

**ФАРХУНДАХӮЙ** فرخنده‌خوی покизакирдор, хушхулқ, писандидатабиат.

Ба-ӯ гуфтам: Эй ёри фархундахӯй,
Чи дар мондагӣ пешат омад, бигӯй! *Саъдӣ*

**ФАРШ** *а.* فرش **1.** палос, ки бар рӯи замини хона ва ғ. паҳн карда мешавад, бисот.

Аз падари мо дираму динор, гӯсфанду фарш ва авонии бисьёр ва фаровон мондааст.
*«Таърихи Табарӣ»*

Орзуи меҳри атлас дар дили мо кай бувад,
Фарши мо афтодагон ҷуз сояи девор нест. *Туғрал*

**фарши санъоӣ** гилеми нафисе, ки дар шаҳри Санъо бофта шудааст.

Ҳимматам гуфтам, ки малбуси ҷалол
Даққи мисрӣ, фарши санъоӣ фирист! *Хоқонӣ*

**фарши сӯҳбат дарнавардидан** *маҷ.* тамом кардан ва ба охир расонидани сӯҳбат.

Гуфтӣ, ки дарнавардам якбора фарши сӯҳбат,
Фарши бигустурида донам, ки чун навардӣ.
*Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* сабзазор.

Бар замин аз абри лӯълӯбору боди мушкбез
Фаршҳое чун мунаққаш парниён омад падид.
*Муиззӣ*

**фарши сабза** сабзазор, кабудизор, марғзор.

Ҷудо зи сарвқадон фарши сабзаро дар боғ
Бисоти айши мулукон палоси мотами мост. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* рӯи замин; саҳн.

Зи кони ҷуди ӯ боди хазонӣ
Кунад фарши чаманро парфишонӣ. *Ҷомӣ*

Сари пиндор баркашида ба арш,
В-аз ҳавас бар ҳаво фиканда ба фарш.
*«Хористон»*

**фарши хок** сатҳ ва рӯи хок, замин.

Чу фарроши ин дайри хокӣ маоғк
Бирӯбад ғубори ман аз фарши хок. *Хоҷу*

**фарши ғабро** рӯи замин, сатҳи замин.

Ҳамеша то фарози фарши ғабро
Муаллақ бошад ин нӯҳ сақфи мино.
*Убайди Зоконӣ*

◇ **фарш бар фарш** қабат ба қабат, таҳ ба таҳ.

Фарш бар фарш чанд ҷомаи нағз,
Қ-аз фурӯғаш кушода шуд дилу мағз... *Низомӣ*

**ФАРЪ** *а.* فرع **1.** шохи дарахт, шох; **2.** *маҷ.* чизе, ки аз асл мерӯяд, он чӣ аз асл сар зада инкишофу тараққӣ карда аз он ҷудо мешавад, чизи ғайри аслӣ, дуйӯмдараҷагӣ.

Перояи тахт пиронанд, эшонро асл дон ва ҷавононро фаръ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Асл бинад дида, чун акмал бувад,
Фаръ бинад, чун ки мард аҳвал бувад. *Румӣ*

Ба замини шуур ҷаҳл макор,
Фаръро дастгоҳи асл шумор! *Бедил*

**ФАРЬЁД** فریاد **1.** садои баланд, бонг, ҷеғ; наъра.

Аз дари майкада, эй соқии риндони ҷаҳон,
Мастии ишқ ба фарьёди ҳаёҳуй бирафт.
*Ибни Ямин*

**2.** овоз ва садои баланди дарднок, оху фиғон.

Корам зи ғамат ба ҷон расидаст,
Фарьёд бар осмон расидаст. *Анварӣ*

Гар аз нола васле муяссар шудӣ,
Зи фарьёди дил гӯшҳо кар шудӣ. *Бедил*

**фарьёд задан** а) бонг бардоштан, бо овози баланд ҷеғ задан.

Чу мурғи саҳархез фарьёд зад,
Алам бар лаби Шатти Бағдод зад. *Ҳотифӣ*

б) овози баланди пурдард баровардан, оху фиғон кардан.

Бе асар нолаи кас дар дили маъшуқ мабод,
Чӣ қадар беҳуда фарьёд задам, оҳ, мапурс!*

**фарьёд кардан** а) бонг задан, бонг кардан.

Ёрро бояд аз оғӯши нафас кард суроғ,
Он қадар сахт матозед, ки фарьёд кунед. *Бедил*

б) гирья ва нола бо овози баланд, нолаи пур дарду шикоятомез кардан; **(ба) фарьёд расидан** ба доди касе расидан, аз сари инсоф, адолат ва ёрӣ додрасӣ намудан.

Чу касе нест, ки аз ишқи ту фарьёд расад,
Чи кунам, сабр кунам, гар зи ту бедод расад.
*Анварӣ*

Зи беқутиам танг гашта нафас,
Ба як хушк нонам ба фарьёд рас! *Ҷомӣ*

**фарьёд хостан** ёрӣ хостан, мадад пурсидан, имдод талаб кардан дар тангӣ.

Бинолид Судобаву дод хост,
Зи шоҳи ҷаҳондор фарьёд хост. *Фирдавсӣ*

Маро дил кушт, фарьёд аз кӣ хоҳам?
Асири дил шудам, дод аз кӣ хоҳам?
*Убайди Зоконӣ*

**ба фарьёд омадан** а) наъра кашидан, бонг баровардан.

Малик Баракон аз шунидани ҳикоят биҷӯшид ва ба фарьёд омад. «*Ҳазору як шаб*»

б) ба додталабӣ омадан, шикоят кардан.

Додхоҳони бисьёр аз дасти ӯ назди султон ба фарьёд меомаданд. «*Таърихи Фаришта*»

**аз халқ фарьёдро кифоят кардан** дод ва шикояти мардумро шунидан.

Қалам даркаш оини бедодро,
Кифоят кун аз халқ фарьёдро. *Низомӣ*

3. *калимаи нидо* дареғ ва афсӯс!, дод!

Фарьёд, ки аз шаш ҷиҳатам роҳ бибастанд,
Он холу хату зулфу руху оразу қомат. *Ҳофиз*

**ФАРЬЁДРАС** فريادرس ба доди касе расанда, ёрӣ ва ҳимоякунанда.

Кунун гар набошӣ ту фарьёдрас,
Набинӣ ба Мозандарон зинда кас. *Фирдавсӣ*

Фарьёд кун, эй Ибни Ямин, бар сари ин кӯй,
Таҳқиқ яқин аст, ки фарьёдрасе ҳаст.
*Ибни Ямин*

**ФАРЬЁДХОН** فريادخوان фарьёдкунанда, доду афғонкунанда, додрасӣ талабкунанда, додхоҳ.

Ба фарьёдхон гуфт: Фармон турост,
Маро дар дил аст, он чӣ дар ҷон турост. *Низомӣ*

На борон ҳамеборад аз осмон,
На бармеравад дуди фарьёдхон. *Саъдӣ*

**ФАРЬЁДХОҲ** فريادخواه додхоҳ, адолатталаб.

Чу фарьёдро дар гулӯ баст роҳ,
Гулӯ баста беҳ, марди фарьёдхоҳ! *Низомӣ*

**ФАРЬЯ** فريه лаънат, нафрин, дуои бад.

Зеҳ, эй Кисоӣ, аҳсант гӯю чунин гӯй:
Ба сифлагон-бар фарья куну фаровон кун!
*Кисоӣ*

Баҳраи ту офарин бошад зи саъди Муштарӣ,
Қисми хасм аз наҳси Кайвон фарьяву нафрин бувад. *Муиззӣ*

**ФАРҒАНД** فرغند ашақа, печак, гиёҳест печанда, ки ба ниҳолон ва сабзавот печида хушк мекунад, зардпечак.

Дами саломат гирифта хомӯш,
Печида бар офият чу фарғанд. *Абулаббоси Аббосӣ*

**ФАРҒАНДВОР** فرغندوار монанди фарғанд.

Аё сарви нав, дар такопӯи онам,
Ки фарғандворе бипечам ба ту-бар. *Рӯдакӣ*

**ФАРҒАР** فرغر **1.** селроҳа ё ҷӯе, ки об гузашта ва дар як ҷо каме ҷамъшуда мондааст; **2.** ҷӯи майда, ки аз дарьё ҷудо мешавад.

Агар оби теғи ту дар рафтанояд,
Дар он ҳафт дарьё бувад ҳафт фарғар. *Азрақӣ*

Гардун чу киштзору Миҷарра бар ӯ чупон
Дар киштзорҳо чу яке фарғар аз лабан. *Ломеӣ*

**ФАРҒАРДАН** فرغردن тар кардан, оғушта кардан; ба хам сириштан.

Илм чун дар нури ҳақ фарғарда шуд,
Пас зи илмат нур ёбад қавми Луд. *Румӣ*

**ФАРҒЕШ** فرغيش ҷомаи кӯҳна, пӯстини кӯҳнаи чиркини ҷиғда-ҷиғда дарида.

Накунам ёд зи тороҷу наяндешам з-онк
Маркабам буд хари лангу либосам фарғеш.
*Муиззӣ*

**ФАРӢ** فرى **1.** офарин, зиҳӣ.

Фарӣ он фиребанда зулфайни дилкаш,
Фарӣ он фурӯзанда рухсори дилбар.
«*Луғати фурс*»

**2.** писандида, некӯ.

Ба шакли муборак, ба ҳусни фарӣ
Сухан гуфта чун дур ба лафзи дарӣ. *Шоҳин*

**3.** хуб, дуруст.

Ҳарчанд ки мӯбадон илоҷаш
Карданд, нашуд фарӣ мизоҷаш. *Шоҳин*

**ФАРҚ** I *а.* فرق имтиёзи чизе аз ҳаммонанди худ, хосияти чизе, ки онро аз чизи дигар ҷудо мекунад, тафовут.

Фарқ аст миёни он, ки ёраш дар бар,
Бо он, ки ду чашми интизораш бар дар. *Саъдӣ*

**фарқ кардан** ташхис додан, чизеро аз чизе ҷудо кардан.

Чанд шабонарӯз шаб аз рӯз фарқ накарданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ФАРҚ** II *а.* فرق **1.** тори сар, болои сар.

Аҷаб аст аз шикани турра кулоҳаш лола
Дар чаман бинаду аз фарқ бияфтад кулаҳаш.
*Исмат*

Агар бар фарқи мазлуме кашад мушт,
Расад аввал туро дарде ба ангушт. *Ҳозиқ*

**аз фарқ то ба қадам** (*ё* **пой**) аз сар то по, тамоми тан.

Зи фарқ то ба қадам зар шудам зи гунаи зард,
Вале зи санги шикебам нишон нест, чӣ суд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ба Юсуф гуфт, к-эй аз фарқ то пой
Дилошӯбу диловому дилорой … *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* болои ҳар чиз.

Он ки ба рӯзи маърака фарқи ливои рафъаташ
Гӯшаи офтобро чун хати дилситон гирифт.
*Бадри Чочӣ*

◇ **фарқ кардан** кушодани роҳ миёни мӯй.

Гоҳ мушкин мӯйро бишкофтӣ,
Фарқ кардӣ, з-он ду гесӯ бофтӣ. *Ҷомӣ*

**фарқи аъдо зери ақдом овардан** тобеъ гардонидан ва ба ихтиёри худ даровардани душман.

Қоҳири аъдои давлат, носири миллат сазад,
То ба давлат фарқи аъдо зери ақдом оварад.
*Муиззӣ*

**ба фарқи** *касе* **хок пошидан** касеро хору залил кардан, касеро беобрӯ намудан.

Номӯси моро ба ҷайб зад ҷок,
Пошид ба фарқи номи ман хок. *Ҷомӣ*

**ФАРҚАД** *а.* فرقد **1.** гӯсола; **2.** *нуҷ.* номи яке аз ду ситораест дар галаситораи Дубби Асғар, ки ҳар ду ситора якҷо Фарқадон ё Фарқадайн номида мешавад.

Наргис чун моҳ дар миёни Сурайё,
Лола чу андар кусуф гӯшаи Фарқад. *Манучеҳрӣ*

Алам бар ривоқи забарҷад задӣ,
Сари тоҷ бар фарқи Фарқад задӣ. *Хоҷу*

**ФАРҚАДАЙН||ФАРҚАДОН** *а.* فرقدين||فرقدان *шакли дугонаи* **фарқад** 2.

Ба дандон газид аз тағобун ядайн,
Бимондаш дар ӯ дида чун Фарқадайн. *Саъдӣ*
Чу қасри қадри ту месохтанд рӯзи азал,
Ҳазизи пояи ӯ фарқи Фаркадон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

Амвол ва аслиҳаи фаровон ба дасти Салҷуқиён уфтода, алами давлати бародарон сар ба авҷи Фарқадон кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРӮҲИДА** فروهيده *ниг.* **фурӯҳида.**

**ФАРҲАНГ** فرهنگ **1.** ақл ва адаб; дониш, илм, маърифат.

Ҳеҷ ганҷе нест аз фарҳанг беҳ,
То тавонӣ, рав туву ин ганҷ неҳ! *Рӯдакӣ*
Хурда бар гуфтаи Шоҳин натавонанд гирифт
Нуктадонон, ки дам аз донишу фарҳанг зананд.
*Шоҳин*

**фарҳанг гирифтан** ақлу дониш ва адаб касб кардан.

... К-аз ин девонаи беҳуши беҳанг
Ба ғайрат дигарон гиранд фарҳанг. *Ҳоҷӣ*

**2.** китоби луғат.

Ӯ дар фарҳанги худ менависад, ки Малибор ба фатҳи аввал ва касри сонӣ ва ёи маҷҳул номи вилоятест. *«Таърихи Фаришта»*

Фарҳанги суханҳои дақиқи мани Туғрал
На таври Сурӯҳ аст, на гуфтори Ҳамиз аст.
*Туғрал*

**ФАРҲАНГӢ** فرهنگى доно, хирадманд, донишманд.

Ба фарҳангиён деҳ маро аз нахуст,
Чу омӯхтам Занду Усто дуруст. *Фирдавсӣ*

**ФАРҲАНҶ** فرهنج *шакли арабишудаи* **фарҳанг.**

Гузор дил ба сари меҳри ёри ҷононе,
Ки рафт аз сари ман дар ҳавои ӯ фарҳанҷ.
*Шоҳин*

**ФАРҲАНҶИДАН||ФАРҲЕХТАН** فرهنجيدن||فرهيختن адаб омӯхтан, таъдиб намудан.

Чунонат бифарҳанҷам, эй бадниҳод,
Ки н-орӣ дигарбора Эрон ба ёд! *Фирдавсӣ*

**ФАРҲАСТ** فرهست сеҳр, ҷоду, афсун.

Нестро ҳаст кунад тунбули ӯй
Ҳастро нест кунад фарҳасташ. *Абӯнасри Марғазӣ*

**ФАРҲАТ** *а.* فرحت шодӣ, хурсандӣ, дилхушӣ, фараҳмандӣ.

Дар он фарҳат, ки шуд ҷони наваш ёр,
Танаш мешуд зи ҷони кӯҳна безор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ба овози дилкушои эшон [тӯтиҳо] беҳҷате ва фарҳате дар дил мушоҳада меравад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ФАРҲАХТА** فرهخته боадабу ботарбия, муаддаб.

Эй шаман, оҳиста бош з-он бути бадхӯ,
Қ-он бут фарҳахта нест, ҳаст навомӯз. *Дақиқӣ*

**ФАРҲАХТАН** فرهختن адаб омӯхтан, тарбият намудан, омӯхтан.

Паи фарҳахтани ин тунд тавсан
Бар абрӯи ғазаб чине дарафкан. *Маъруфии Балхӣ*

**ФАРҲЕХТАН** فرهيختن *ниг.* **фарҳанҷидан.**

**ФАРҲОН** *а.* فرحان шоду хурсанд, масрур, фараҳманд.

Чун хабари кушта шудани вазир ба Султонуддавла расид, ба ғоят фарҳон гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАРҶ** *а.* فرج сӯрох, шикофи байни ду чиз; андоми ниҳонии зан.

**ФАРҶОМ** فرجام **1.** охир, анҷом; оқибат; натиҷаи кор.

В-ар ин гуфтаҳои маро нашнавӣ,
Ба фарҷоми корат пушаймон шавӣ. *Фирдавсӣ*

Ба худ мегуфт: ... Фарҷоми кори одамӣ фаност ва мулк ҳам пойдор нахоҳад буд.
*«Калила ва Димна»*

**2.** лаёқат.

Бад-ӯ гуфт, к-ин худ ба коми ман аст
Бузургӣ ба фарҷому номи ман аст. *Фирдавсӣ*

**ФАРҶОМГОҲ** فرجامگاه қабр, гӯр.

Басе душману дӯст кардӣ табоҳ,
Кунун бозгаштат ба фарҷомгоҳ. *Фирдавсӣ*

**ФАС(С)** *а.* فص санги қиматбаҳо, ки дар нигин устувор карда мешавад.

**ФАСАН** فسن *шакли дигари* **фасон** I 1.

Сипеҳр барнакашад бомдод ханҷари субҳ,
Агар ба шаб назанад ҳиммати ту бар фасанаш.
*Саноӣ*

**ФАСАҚА** *а.* فسقة *ҷ.* **фосиқ.**

Маҷмӯи он фасақа дар ин дарьё ғарқ шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАСД** *а.* فصد *тиб.* хунгирӣ, рагзанӣ, раг задан, ки дар тибби кӯҳна барои гирифтани хуни фосид иҷро карда мешуд.

Ханҷари тези ту андар қасди мо
Неши заҳролудае дар фасди мо. *Румӣ*

Шунидастам, ки рӯзе кард Лайлӣ
Ба қасди фасд сӯи неш майле. *Ҷомӣ*

**ФАСЕҲ** I *а.* فسيح фарох, васеъ, паҳновар.

Дасту поят ба банду ғулли қазо
Ҳаст баста дар ин фасеҳ фазо. *Саноӣ*

Ба ҷониби вилояти Яман рав, ки мамлакати фасеҳ ва ариз аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАСЕҲ** II *а.* فصيح равшан ва бурро гапзананда, салис ва равон гӯянда, хушкалом (оид ба одам); бофасоҳат (оид ба сухан).

Марде ... чаҳор писар дошт, меҳтарин ҷавоне фасеҳ ва адиб ва оқил. *Носири Хисрав*

Аз гуфтани мадҳ дил бимирад,
Шеър арчи тару фасеҳ бошад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАСЕҲАТ** فصيحت *шакли дигари* **фасоҳат.**

Аз ин гуфтугӯ чун севӯм лаб бидӯхт,
Чаҳорӯм чароғи фасеҳат фурӯхт. *Ҷомӣ*

**ФАСЕҲУЛЛИСОН** *а.* فصیح اللسان фасеҳзабон, равонсухан, равшангуфтор, забоновар.

Лисонии Шерозӣ фасеҳуллисон ва малеҳулбаён аст. *«Хизонаи омира»*

**ФАСЕҲУЛМАСОЛИК** *а.* فسیح المسالک дорои роҳҳои васеъ ва фарох.

Илло дар ин аср ... қавми Марҳата дар мамолики фасеҳулмасолики Ҳиндустон аҷаб корҳо карданд. *«Хизонаи омира»*

**ФАСЕҲУЛФАЗО** *а.* فسیح الفضا фарохфазо, паҳнфазо, кушодафазо.

Чаҳорбоғи фасеҳулфазои фалаки нилуфариро ба гул ва раёҳини кавокиби дурахшон ва азҳори ҳамешабаҳори савобити нурафшон пардохт. *Восифӣ*

**ФАСИЛ** *а.* فصیل девори қалъа ва ҳисор; девори гирдогирди *шаҳр.*

Ариҳо шаҳре бузурги ҳасин буд ва фасили он расида. *«Таърихи Фаришта»*

**ФАСИЛА** فسیله гала, рама; галаи асп.

Зи ҳар сӯ, ки будаш фасила *яла,*
Ба шаҳр андар овард яксар гала. *Фирдавсӣ*

**ФАСИЛАГОҲ||ФАСИЛАГАҲ** فسیله گاه||فسیله گه чарогоҳи галаи аспон.

Марғзоре, ки фасилагаҳи аспони ту гашт,
Шер, к-он ҷо бирасад, хурд бихояд чангол.
*Фаррухӣ*

**ФАСЛ** *а.* فصل **1.** қисмат, ҳисса; қисме аз чизе.

*Фасли дасти чап дар домани Албурзкӯҳ* ва хайли дасти рост муҳит бар соҳили Қулзум.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** як ҳиссаи муайян аз калом, гуфтор.

Фасле ба камол аз ин сухан ронд,
Пӯлод кушоду гавҳар афшонд. *Низомӣ*

Чун ин фасл бишунид, араққи ҳаё бар ҷабин овард. *Авфӣ*

**3.** қисми муайян ва алоҳидаи асар, китоб, ки хурдтар аз боб аст.

Аҳмад бинни Муҳаммади Наср гӯяд: Ин фасл [фасли зикри девор] Муҳаммад бинни Ҷаъфари Наршахӣ бад-ин тартиб наёвардааст, валекин баъзе аз ин дар аснои сухан рондааст.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**4.** мавсим, як қисм аз чор қисмати сол: баҳор, тобистон, тирамоҳ ва зимистон.

Дар ҳар фасл аз он чӣ арзонтар будӣ, ғизои худ аз он сохтӣ. *Авфӣ*

Нишасти хешро дар ҳар ҳавое,
Ба ҳар фасле муҳайё карда ҷое:
Ба тобистон шавад бар кӯҳи Арман,
Хиромон гул бувад хирман *ба* хирман.
Ба фасли гул ба Мукрон аст ҷояш,
Ки то сарсабз бошад хоки рояш. *Низомӣ*

**5.** айём; давр.

Дареғо, ки фасли ҷавонӣ бирафт,
Ба лаҳву *лаиб* зиндагонӣ бирафт. *Саъдӣ*

**фасли гул** айёми шукуфтани гул, мавсими баҳор.

Андалебон, фасли гул бе нолаву фарьёд нест,
Як гули хандон ба гулшан бе ҷафои бод нест.
*Махфӣ*

**фасли гулрез** *киноя аз* мавсими баҳор, айёми гул.

Булбул ин гуфту дигар гуфт, ки май нӯш, Камол,
Фасли гулрез ба мутриб бигузор ин суханон!
*Камоли Хуҷандӣ*

**фасли дай** аввали зимистон.

Нал чашми таре ба руд бурда,
Чун руд ба фасли дай фусурда. *Файзӣ*

**фасли наврӯз** айёми иди наврӯз, аввали баҳор.

Фасли наврӯз, ки овард тараб бар ҳама халқ,
Чашми бадрӯзи маро навбати борон овард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**фасли рабеъ** баҳорон.

То ба сол-андар се моҳ бувад фасли рабеъ,
Нӯҳ маҳи дигар сайф асту ҳариф асту шитост.
*Фаррухӣ*

**6.** вақт, муддат; **фасле** муддате, замони каме, андаке.

Баъди фасле дидам, ки Носир-Алӣ ва ёрони ӯ бо якдигар ба имои чашм гуфтугӯ мекунанд.
*«Хизонаи омира»*

Агар бар хоки Ҳоҷӣ бигзарӣ, фасле тааммул кун,
Ки бе файзе набошад тӯдаи хоки мазори ӯ. *Ҳоҷӣ*

**7.** ҷудоӣ, аз ҳамдигар ҷудо кардан; **фасл кардан** аз ҳамдигар ҷудо кардан.

Ту барои васл кардан омадӣ,
Не барои фасл кардан омадӣ. *Румӣ*

◇ **фасли мушаббаъ** эзоҳоти пурра ва муфассал, эзоҳоти қонеъкунанда.

Иброҳим фасле мушаббаъ дар боби афв ва иғмоз тақрир карда, Маъмун аз сари ҷаримаи амми хеш бархост. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз ҳар фаслу боб** аз ҳар хусус (доир ба сухан).

Суханро шунидӣ зи ҳар фаслу боб:
Сиёҳ аст шаб, равшан аст офтоб. *Савдо*

**ФАСЛАК** فصلک *шакли тасғири* **фасл.**

Андар ин аср булфузуле чанд
Карда аз бар ду фаслаке тарфанд. *Саноӣ*

**ФАСЛУЛХИТОБ** *а.* فصل الخطاب каломи фасеҳ ва равшанмаънӣ, ҷудокунандаи ҳақ аз ботил; сухани қатъӣ, ки масъаларо файсал медиҳад.

Бо ҳунар дасти сахию бо шараф рӯи тунук,
Бо хирад хӯи накӯю бо сухан фаслулхитоб.
*Фаррухӣ*

Ғайри ҳарфе аз лаби лаъли ту нест
Ҳикмати довудию фаслулхитоб. *Ҳоҷӣ*

**ФАСОД** *а.* فساد **1.** табоҳӣ, вайронӣ, бетартибӣ, зиштқорӣ, бадахлоқӣ.

Насли фасоди инон мунқатеъ кардан ва бехи таборашон баровардан авлотар аст. *Саъдӣ*

**2.** фитна, балво, исьён, саркашӣ.

Агарчи ҷанг ба тариқи бағӣ ва фасод бувад ва агар аз роҳи ҳақ бувад, албатта зафар муҳиқро бувад. *Аҳмади Дониш*

**3.** зоеъшавӣ, костан, камшавӣ ва беҳуда аз даст рафтан; нобудшавӣ.

Аз қазо қаҳтӣ ба соле уфтод,
Қоҳу зарь аз хушкӣ омад дар фасод. *Румӣ*

4. вайроншавӣ ва аз ҳолати эътидол баромадани мизоҷ, фосидшавии хун, қувваи ҳозима ва ғ.

Ҳоли нисьёну ҳумқу истирхо,
Фоличу лақваву фасоду вабо. *Саноӣ*

**фасоди хун** фосидшавии хун, вайроншавии хун.

Фасоди хун чу тавон кард кам зи хӯрдани шаҳд,
Яке бигӯй, ки нештар чаро хӯрад оқил?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФАСОДАТ** *а.* فسادت фасод, табаҳкорӣ, бадкирдорӣ.

Саводаш нусхаи мазмунадоват,
Зи субҳи козибаш равшан фасодат. *Ҷомӣ*

**ФАСОДПАЗИР** فسادپذیر фосид ва бадахлоқшаванда, вайроншаванда.

В-ар ту дар тарбият кунӣ тақсир,
Гардад аз ину он фасодпазир. *Ҷомӣ*

**ФАСОН I** فسان 1. санге, ки бо он корд, теғ тез мекунанд, қайроқсанг.

Дар Макка ду гармоба аст, фарши он санги сабз, ки фасон месозанд. *Носири Хисрав*

Субҳ, к-аз фитнаҷӯшии даврон
Гардиши чарх теғ зад ба фасон. *Бедил*

2. тез кардан бо санги фасон.

Табъи Савдо пур зи истеҳсони дунон тира аст,
Санги нохуш аз фасон созад мукаддар теғро. *Савдо*

**фасон кардан** (*ё* **кашидан**) тез кардан, қайроқ кардан ба воситаи санги фасон.

Теғи фасонкашидаи майдони чуръатанд
Онҳо, ки тан ба сахтии айём додаанд. *Соиб*

3. тезӣ, бурроии теғ ва шамшер, ки дар натиҷаи тез кардан бо санги фасон ҳосил мешавад.

Абруви беғамза шамшери фасон гумкарда аст.
Наргиси беишва гунги тарҷумон гумкарда аст.
*Шаҳиди Балхӣ*

**ФАСОН II** فسان *шакли кӯтоҳшудаи* **фасона.**

Дигар ҳар чи гӯям фасон асту бод. *Саъдӣ*

**ФАСОНА** فسانه *шакли дигари* **афсона; фасонаву лоғ** сухан ё чизи ғайри воқеъ ва беасос.

Зоғи уҷб андар ошьёни димоғ
Ниҳадаш байза з-он фасонаву лоғ. *Ҷомӣ*

**фасонаву фусун** (*ё* **афсун**) суханҳои беҳуда ва пучи найрангомез.

Бирав, фасона махону фасон мадам, Ҳофиз,
К-аз ин фасонаву афсун маро басе ёд аст. *Ҳофиз*

◇ **фасона шудан** (*ё* **гаштан**) вирди забони халқ шудан, овоза гардидан, боиси гапу калачаи мардум шудан.

Дар ҳар диёр қиссаи ҳусни ту фош гашт,
Афсуни наргиси ту ба олам фасона шуд. *Васлӣ*

**ФАСОНАПАРДОЗ** فسانه‌پرداز афсонагӯй, қиссахон.

Аз хондани ин фасонаи роз,
К-аш хонд ба ман фасонапардоз. *Файзӣ*

**ФАСОНАСАРО(Й)** فسانه‌سرا(ی) афсонахон, қиссахон, афсонагӯй.

Хост, то бонуи фасонасарой
Орад оини бонувона ба ҷой. *Низомӣ*

**ФАСОНАХОН** فسانه‌خوان афсонахон, афсонагӯй.

В-ар забон дар фасона бикшодӣ,
Молиши сад фасонахон додӣ. *Ҷомӣ*

**ФАСОНАШУМОР** فسانه‌شمار афсонашумор.

Агар фасонашуморам в-агар тароназанам,
Ту гӯш дор, ки аз рӯи дард мехезад. *Урфӣ*

**ФАСОНГАР** فسانگر бо санги фасон (қайроқ) тезкунандаи теғ ва ғ., чархчӣ.

Аз фусуни тарбиятҳои замон эмин мабош,
Рӯй бар санг аст аз дасти фасонгар теғро. *Савдо*

**ФАСОР** فسار *шакли дигари* **афсор.**

Бад-ӯ гуфт: Рахшам бад-ин марғзор
Зи ман дур шуд бе лагому фасор. *Фирдавсӣ*

Онҳо, ки ба мадраса фароҳам гаштанд,
Донӣ зи чӣ маъние мукаррам гаштанд.
Полону ҷулу фасор мехост харӣ,
Аз бесомонӣ охир одам гаштанд. *Бедил*

**ФАСОРОҲИХТА** فسارآهخته озодъинон, ялаҷилав, ҷилавсардода; *маҷ.* худсар, беқайд.

Кунун ҷӯй ҳаме ҳилат, ки гаштӣ сусту бетоқат,
Туро дидам ба барной фасороҳихтаву лона.
*Кисоӣ*

**ФАСОҲАТ** *а.* فصاحت бурросухан будан, равшанбаёнӣ; ба салосат ва равонӣ сухан гуфтан; холӣ будани калом аз ҳампаҳлу омадани ду ҳарфи якҷинса ҳамчун 'сидқи қавл', 'ҷамъи илм' ва м. ин.

Чун [Абӯязид] ба Бағдод расид, зикри балоғат ва фасоҳати вай пеши халифа карданд.
*«Ҳористон»*

В-он Муиззӣ, ки хоси Санҷар буд,
Дар фасоҳат забон чу ханҷар буд. *Ҷомӣ*

Шер аз фасоҳат ва суханороии Димна дар шигифт монд. *«Нигори дониш»*

**ФАСС** *а.* فص *ниг.* **фас(с).**

**ФАССОД** *а.* فصاد фасдкунанда, хунгиранда, рагзан, ҳаҷҷом.

Занад бар ҳар раге фассод сад неш,
Вале дасташ биларзад бар раги хеш. *Низомӣ*

Зи ман фассод ҳар рагро, ки ковад,
Ба ҷои хун ғамат берун таровад. *Ҷомӣ*

Рӯзи дигар султон таморузе карда, ба талаби фассод фиристод ва чун фассод бозуи ӯ баста хост, ки неш занад, султон аз рӯи ғазаб дар вай нигарист. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАСУРДА** فسرده *ниг.* **фусурда.**

**ФАСУРДАГӢ** فسردگی *ниг.* **фусурдагӣ.**

**ФАСУРДАДИЛ** فسرده‌دل *ниг.* **фусурдадил.**

**ФАСУРДАН** فسردن *ниг.* **фусурдан.**

**ФАСХ** *а.* فسخ гардонидани фикр ва рой аз чизе; ботил кардан, бекор кардани муомилаи савдо ва ғ.; **фасхи байъ** бекор кардани байъ, гардондани савдо.

Ҳукм фармоянд, ки он мусоҳиби эшон он шаҳсро ба фасхи байъи он боғ розӣ гардонад. *Восифӣ*

Ба ҷуз зиён чӣ расид аз туам, ҳазор дареғ,
Ки фасхи байъ дар оини мо намебошад.
*Санҷари Кошӣ*

**фасх кардан** (*ё* **гардонидан**) ботил кардан, бекор гардонидан.

Модари шер гуфт: ...Акнун бар ту он аст, ки азиматро ибтол ва фасх кунӣ. *«Калила ва Димна»*

**ФАТВО||ФАТВӢ** *а.* فتوا||فتوی **1.** ҳукми шаръ, ки аз тарафи муфтӣ, шайхулислом, фақеҳ ё қозӣ доир ба ягон масъалаи динии қонунӣ дода мешавад.

Бӯсу назарам ҳалол бошад бо ёр,
Ин фатвӣ ман гирифтаам аз чаргар.
*Абӯҳафси Суғдӣ*

... Ва қозӣ ба куштанаш фатво дод. *Саъдӣ*

Фатвии ҳирсу ғафлати худком
Бар ҷаҳоне ҳалол кард ҳаром. *Бедил*

**2.** *маҷ.* иҷозат, рухсат; рою фикр.

Фатвӣ он шуд, ки шердил Баҳром
Сӯи шерон кунад нахуст хиром. *Низомӣ*

**ФАТИЛ** *а.* فتیل *шакли кӯтоҳшудаи* **фатила 1.**

Ҳар киро хонӣ сахӣ, ӯ шуд бахил,
З-он ки ғайреро надод ӯ як фатил. *Румӣ*

Менамояд рухат афрӯхтатар аз сари зулф
Чун чароғе, ки дар ӯ нур фазояд зи фатил.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ФАТИЛА** *а.* فتیله **1.** ресмони ғафси аз пахта тофта, ки дар чароғи пилтасӯз ва шамъ гузошта мешавад.

Амалаш он аст, ки фатила битобанд аз пахтаи кӯҳна. *«Илми симиё»*

Чӣ оташ аст фироқат, ки чун фатилаи шамъ
Қалам бисӯзад, агар сар кунад баёни фироқ!
*Шоҳин*

Чун шӯълаи чароғ аст дар фатила ва равған, ки ба як боди мухолиф мунтафӣ шавад.
*Аҳмади Дониш*

**2.** *тиб.* пахта ва латтае, ки лӯла карда барои баста нашудани даҳони ҷароҳат ба даруни он мегузоранд; **3.** чароғ.

**ФАТИЛАТУССУФРА** *а.* فتيلة الصفره фатилаи зардӣ; чароғе, ки шӯълаи он одамон ва чизҳоро зард нишон медиҳад.

Фатилатуссуфра чунон аст, ки дар сояи ин чароғ ҳар кӣ бошад, зардрӯй намояд. *«Илми симиё»*

**ФАТИН** *а.* فطن бофатонат, зирак, ҳушьёр.

Фатин соҳиби басиратро равшан шавад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФАТИР** *а.* فطیر ноне, ки аз хамири наомада (бехамиртуруш) пухта мешавад.

Бино бар таъҷил, ки доштанд, нони фатир пухта хӯрданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Палавмастам, палавмастам, палавмаст,
Мапурс аз рағбати нони фатирам. *Савдо*

**ФАТНАТ** *а.* فطنت зиракӣ, ҳушьёрӣ.

Бурда пешаш Уторид аз маълум
Фатнату ҳукму рою нутқу улум. *Саноӣ*

**ФАТО** *а.* فتی *ниг.* **фатӣ.**

**ФАТОВӢ** *а.* فتاوی *ҷ.* **фатво||фатвӣ.**

Ба муҷиби фатовии аиммаи ислом амал намуда, мултамаси Гургинро ба азъоф мақрун гардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАТОЛИДАН||ФИТОЛИДАН** فتالیدن **1.** рехтан, пошидан, пароканда кардан.

Бод баромад ба шохи себи шигуфта,
Бар сари майхора барги гул бифтолид. *Имора*

**2.** даридан, аз ҳам кандан, гусехтан.

Эй малик, ин мулкро ту донию маънищ,
Мулк бигиру сари хавориҷ бифтол. *Манучеҳрӣ*

**ФАТОНАТ** *а.* فطانت ҳушьёрӣ, зиракӣ, бофаросатӣ.

Ғубори тамвиҳоти ҷидол ва тадлисоти аҳли залол чашми фатонати ӯро напӯшида. *Аҳмади Дониш*

Ҷӯгизанони шаҳру мазангони бодия
Доранд бар фатонату идрокат офарин. *Савдо*

**ФАТРАТ** I||**ФИТРАТ** I *а.* فترت сустӣ, заъф, нотавонӣ.

Туро фатрати пирӣ аз ҷой бурд,
Куҳан гаштанат аз сари рой бурд. *Низомӣ*

Баъд аз фатрати Қобул фарангиён дар Бадахшон бигузаштанд. *Аҳмади Дониш*

**ФАТРАТ** II||**ФИТРАТ** II *а.* فترت **1.** фосилаи байни ду давр ё ду чиз.

Ҳар малака ба тамаррун ба амал русухи бештар гирад ва ба фатрат русухаш кам шавад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**2.** фосилаи миёни давраҳои ду пайғамбар ва ё ду подшоҳ.

Он хаёлоте, ки дидандӣ зи мо
Вақти фатрат гоҳ-гоҳ аҳли худо ... *Румӣ*

**ФАТТОҚ** *а.* فتاک ба ногоҳ ҳамлакунанда; бебок ва ҷасур дар бадкорӣ.

Аз авбоши он вилоят ду фаттоки бебок ба мол фирефта ва эшонро ба Марв фиристод.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ӯ ҷавоне буд бағоят фатток ва бебок, чунон ки қасди зан ва фарзанди мардум мекард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФАТТОН** *а.* فتان **1.** ба худ мафтункунанда, дилрабо, шӯхчашм.

Ба дом овард натвонаш ба дастон,
Ки ҷодуест бо чашмони фаттон.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** бисьёр фитнаангез, бадкор.

Эй фаттони шарир, муддати чанд сол аст, ки падарамро бикуштаӣ ва гурехта. *Авфӣ*

Сипоҳе чун сафи мижгони хубон
Ҳама ханҷар ба каф хунрезу фаттон. *Ҳозиқ*

**наргиси фаттон** чашми шӯхи фитнаангез.

Дилбаро, ҳолам хароб аз наргиси фаттони туст,
Хотирам ошуфта аз зулфи абирафшони туст.
*Шоҳин*

**ФАТТОҲ** *а.* فتاح **1.** бисьёр фатҳкунанда, кушоянда; **2.** *маҷ.* кушоишдиҳандаи корҳо; *д.* лақаби худо.

Қадам ба водии исьён агарчи зад Шоҳин,
Мабанд бар рухи ӯ боби тавба, ё фаттоҳ! *Шоҳин*

**ФАТӢ||ФАТО** *а.* فتی ҷавон, барно.

Ё фато, ту ба мол ғарра машав,
Чун ту бас диду бинад ин деранд. *Рӯдакӣ*

Ҳамчу каждум, к-ӯ газад пои фатӣ,
То расида аз вай ӯро офате. *Румӣ*

**ФАТҚ** *а.* فتق **1.** шикофтан; кушодан; **фатқу ратқ** пайваст кардан ва кушодан; *маҷ.* ба ҳаллу фасли масъалае машғул шудан, идоракунӣ, сардорӣ; *муқ.* **ратқ (ратқу фатқ).**

...Ва низоми фатқу ратқи муҳиммоти мулкӣ халале азим ёбад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *тиб.* бемории дабба, рехтани чурра, калон шудани хусья.

Фатқ дарде шадид дар амъо,
Азалулбатн бо сифоки қафо. *Саноӣ*

**ФАТҲ** *а.* فتح **1.** кушодан, боз кардан, кушоиш.

Лек пеш аз абри найсон фатҳи лаб
Нест з-он ҳосил ба ҷуз ранҷу тааб. *Румӣ*

Ӯро дағдаға шуд, ки он қуфлҳоро бикушояд, то ҳақиқати ҳол бар вай мункашиф гардад ва дар фатҳи он муболаға намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**фатҳи боб** (*инчунин* **фатҳулбоб**) а) кушодани дар, во кардани дарвоза.

Юсуфваш он ки рост равад баҳри фатҳи боб,
Мӯҳтоҷи илтифоти калидаш намекунад. *Урфӣ*

б) *маҷ.* кушоиш дар корҳо, осон шудани кор, муваффақият.

Зи офият натавон муждаи кушоиш ёфт,
Ба дил шикасте агар ҳаст, фатҳи боб талаб. *Бедил*

в) оғози фасли борандагӣ, борандагӣ, бориш.

Кишти зарди умед дидам, лек
Ваъдаи фатҳи боб нашнидам. *Хоқонӣ*

**2.** ғалаба, нусрат, фирӯзӣ.

Се амир ба Шом фиристода ва ҳеҷ фатҳе намешуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Роёти нусратоёташ ҳар ҷо ба азми мозӣ рӯи иқбол оварад, дарҳол фатҳ ба истиқбол ояд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**фатҳи мулк** бо ғалаба ва нусрат ба даст даровардани мулк, тасарруфи кишвар.

Синаам бишкофу ҷашммаро ба хунрезӣ дарор,
Кори шоҳон аст фатҳи мулку таъини хироҷ. *Фузулӣ*

**фатҳ кардан** ғалаба намудан, бо ғалабаву зӯрӣ шаҳре (кишваре)-ро ба даст даровардан.

Захмҳо бардоштему фатҳҳо кардем, лек
Ҳаргиз аз хуни касе рангин нашуд майдони мо. *Урфӣ*

◇ **фатҳи бало** рафъи бало, дафъи бало, ба бало ғолиб омадан.

Баҳри дафъи душману фатҳи балову ҳифзи нафс
Подшаҳро миннати хайлу ҳашам бояд кашид. *Фузулӣ*

**ФАТҲУЛБОБ** *а.* فتح الباب *ниг.* **фатҳ (фатҳи боб).**

Набандад бастаи зулфат дари шодӣ ба рӯи худ,
Ки фатҳулбоби ғам дорад ҳамин овози занҷират. (а) *Туғрал*

Ба баракати он ҳусни ният... фатҳулбобе ҳосил шуд. (б) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Қариб як моҳ ба муҳосара қиём намуда фатҳулбоб муяссар нагашт. (б) *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАХ(Х)** *а.* فخ дом, тала, тузоқ.

Он шунидӣ, ки мурғаке дар шах
Дид дар зери рег пинҳон фах? *Саноӣ*

Ҳудҳуд қасди дона кард, фах дар гардани ӯ мӯҳкам шуд. *Авфӣ*

**ФАХАМ||ФАХМ** فخم **1.** боғҷома, чодире, ки дар вақти афшондани мева, ҳамчун тут, зардолу ва ғ. ба зери дарахт медоранд; **2.** чодире, ки барои ғун кардани нисор (пули чошалак) дар тӯйҳо ва ҷашнҳои хурсандӣ ба рӯи даст нигоҳ дошта мешавад.

Аз гуҳар гирд кардани ба фахам
На гуҳар чид ҳеҷ кас, на дирам. *Унсурӣ*

**ФАХАН||ФАХН** فخن миёнаҷои боғ, даруни боғ, саҳни боғ.

Фахани боғ бин, зи абру зи нам
Гашта чун оразӣ бутон хуррам. *Дақиқӣ*

**ФАХМ** فخم *ниг.* **фахам.**

**ФАХМИДАН** فخميدن пахтаро аз пунбадона ҷудо кардан, халлоҷӣ кардан.

Ҷавон будаму пунба фахмидаме,
Чу фахмидаме, дона барчидаме. *Тайён*

**ФАХН** فخن *ниг.* **фахан.**

**ФАХОМАТ** *а.* فخامت бузургвор шудан, бузургворӣ.

Рӯзи сейӯм хонзода Алоулмулк аз аҷиллаи содот, ки ба фахомати зикр ва набоҳати шаън имтиёз дошт, тӯи сангин кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАХР** *а.* فخر **1.** нозиш, мубоҳот кардан; болидан ба доштани чизе.

Ҳилолӣ, чун ту дарвешию он моҳ хисрави хубон,
Туро аз ишқи ӯ фахр асту ӯро аз ту ор ояд. *Ҳилолӣ*

Нанги фақр аз кусури ҳиммати туст,
Фахри ҷоҳ аз ғурури ғафлати туст. *Бедил*

**2.** боиси (объекти) нозиш ва ифтихор, он чӣ мавриди ифтихор аст (дар хитоб).

Бигуфт: Эй фахри устодони айём,
Туро хонад ҳаме Ширин ба пайғом. *Низомӣ*

Эй сарви сиҳӣ, ниҳоли навхез,
В-эй фахри бутони Руму Табрез! *Ҳоҷӣ*

**фахр кардан** нозидан; ифтихор намудан.

...Ва ҳеҷ кас ба дигаре ба чизе фахр накунад. *Аҳмади Дониш*

**ФАХРИДАН** فخريدن фахр кардан, нозидан.

Нозед ба бахти арҷумандо,
Фахред ба толеи баландо! *Савдо*

**ФАХРОВАРӢ** فخرآورى ифтихор кардан; нозиш, мубоҳотнамоӣ.

Зи румию чинӣ дар он доварӣ
Хилофе баромад ба фахроварӣ. *Низомӣ*

**ФАХФАРА** فخفره сабӯси орди гандум ё орди ҷав; **нони фахфара** ноне, ки аз сабӯси орди гандум ё ҷав пухта шудааст; ноне, ки аз ҷириши орди гандум ё ҷав, яъне орди аз сабӯс ҳосилшуда, пухта мешавад.

Он яке меҳӯрд нони фахфара,
Гуфт соил: Чун бад-ин дорӣ шара? *Румӣ*

**ФАХФУРӢ** فخفوری зарфҳои сафолӣ (фағфурӣ).

Як шаҳрро Дарбанд хонанд, ки фахфурӣ аз он ҷо оранд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФАХХ** *а.* فخ *ниг.* фах(х).

**-фаш** فش *суффикси сифатсоз* маънои монанд, барин, осо, сонро ифода мекунад, ҳамчун 'шерфаш', 'кӯҳфаш'.

**ФАШ I** فش шамалаи салла, нӯги овезони салла (дастор, аммома).

Бехабар лоф мазан пеши ҳарифону магӯ:
Файзи ришу фаши дастори маро дидӣ? — Не!
*Саедо*

**ФАШ II** فش *ниг.* фуш.

**ФАШОР** فشار *ниг.* фишор.

**ФАШОФАШ** فشافش калимаи тақлиди овоз, ки садои дар вақти холӣ кардани тир аз ларзиши ҳаво ё дар вақти вазидани бод аз мавҷҳои баҳр ва ҳаракати дарахтон ва ғ. пайдошавандаро ифода мекунад.

Таранги камон рафт дар мағзи кӯҳ,
Фашофаш кунон тир дар ҳар гурӯҳ. *Низомӣ*

Ва овози фашофаши баҳр ва талотуми об гӯшро кар мекард. *Аҳмади Дониш*

**ФАЪОЛ** *а.* فعال бисёр коркунанда, серҳаракат; **ақли фаъол** *д.* ақли кул, Ҷабраил.

...Ва хоса он ки бад-ин илм наздиктар аст ва ӯро ақли фаъол хонанд, ки вай феъл кунад он дар ақлҳои мо, то аз қувват ба феъл ояд. *Ибни Сино*

Ба шогирдият ақли фаъол шод,
Камолоташ аз ақли ту мустафод. *Ҷомӣ*

**ФАЯЗОН** *а.* فیضان **1.** лабрез шудан, саршор шудани об аз зарф ё аз ҷое ба сабаби зиёдӣ.

Оби он аз Байлақон гузарад, то аз фаязонаш арозии он ҳудуд ва навоҳӣ маъмура ... гардад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* хайру баракати афзун.

Лекин он илм ихтиёрӣ нест,
Фаязонаш ҷуз изтирорӣ нест. *Ҷомӣ*

**ФАЯЛК** فیلک тири душохаи бадахшонӣ.

Ба кӯҳ баршуду андар ниҳолгаҳ бинишаст,
Фаялк пешу ба зеҳ карда нимчарх камон. *Фаррухӣ*

**ФАҒ||ФУҒ** فغ бут, санам; *маҷ.* маъшуқа.

Бонг кардамт, эй фағи симин,
Зуш хондам туро, ки ҳастӣ зуш! *Рӯдакӣ*

Гуфтам, фағон кунам зи ту, эй бут, ҳазор бор,
Гуфто, ки аз ф а ғ о н бувад андар ҷаҳон фағон.
*Унсурӣ*

**ФАҒАНД** فغند ҷаҳиш, ҷастухез.

Ҳам оҳуфағанд асту ҳам тезтак,
Ҳам озодахӯӣ асту ҳам тезгом. *Фароловӣ*

**ФАҒВОРА||ФУҒВОРА** فغواره шахшуда ҳамчун бути сангин, санами беҷон, он кӣ аз хиҷолат ё аз дилтангӣ мабҳут ва ҳайрон монда сухан гуфта натавонад.

Фағфур будаму фағ пешам,
Фағ рафту ман бимондам фағвора.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ФАҒИСТОН** فغستان *ниг.* фуғистон.

**ФАҒОК||ФУҒОК** فغاک аблаҳ, нодон, гӯл; ҳаромзода.

Он к-ат кулӯхрӯй лақаб кард, хуб кард,
Зеро лақаб гарон набувад бар дили фағок. *Мунҷик*

**ФАҒОН** فغان *ниг.* фиғон.

**ФАҒФУР** فغفور **1.** лақаби подшоҳони қадими Чин.

Фиристодагон хонд аз анҷуман.
Ба наздики фағфуру шоҳи Хутан. *Фирдавсӣ*

Ва подшоҳи эшонро қадиман фағфур гуфтанди.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Агар қайсар в-агар фағфури Чин аст,
Ба гирди хирмани ӯ хӯшачин аст. *Ҷомӣ*

**2.** зарфҳои чинӣ, чинивор.

Чиниҳои фағфур ва маскукоти нуқра ва филӯрӣ [булӯрӣ] равонаи доруссалтанати Ҳирот гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар кӣ аз мулки қаноат, Сайидо, шуд комьёб,
Косаи фағфурро зарфи сафолӣ мекунад. *Сайидо*

◇ **ҳафт фағфур** *киноя аз* ҳафт сайёра.

Зи султони сайёра бир(а)буд тоҷ,
В-аз ин ҳафт фағфур бистад хироҷ. *Хоҷу*

**ФАҒЬЁЗ** فغیاز ато, бахшиш, сила.

Ба ҳар тариқ, ки хоҳӣ ҳамеша мол диҳад
Ба бахшишу ба сила, хайру садқаву фағьёз.
*«Фарҳанги Амид»*

**ФАҚД** *а.* فقد аз даст додан, гум кардан; гум шудан; набудан, надоштан.

Ҳин ту бишнав ҳоли моро, эй санӣ,
Бад шабе борону фақди равшанӣ. *Румӣ*

Муш гуфт: ... Дар дунъё ҳеҷ шодӣ чун сӯҳбат ва муҷоласати дӯстон нест ва ҳеҷ ғам бо фироқи дӯстон ва фақди бародарон баробар натавонад буд.
*«Калила ва Димна»*

Бимонад мурғ дур аз ошьёна
Диле пурхун зи фақди обу дона. *Ҷомӣ*

**ФАҚЕҲ** *а.* فقیه қонуншиноси шариат, донои қоидаҳои шариат ва дини ислом.

Ба рӯзгори вай [амир Ҳамид] касе аз вай фақеҳтар набуд ва «Мухтасари Кофӣ» таснифи ӯ буд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Бубин тафовути роҳ, эй фақеҳи гармдимоғ,
Туро зи бинию моро зи дида хун ояд.
*Камоли Хуҷандӣ*

Биншаст фақеҳ, хутба сар кард,
Маҳро ба висоқи меҳр даркард. *Шоҳин*

**ФАҚИР** *а.* فقیر **1.** камбағал, қашшоқ, нодор, мӯҳтоҷ, он кӣ фақат дорои қути лоямут мебошад; *муқобили* **ғанӣ.**

Ҳар кӣ тавонгар буд ва деҳқони бузург буд, гурехта буд ва дарвешону фақирон монда буданд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Нонаш аз гандуме, ки шаҳнаи шаҳр
Аз фақирони деҳ гирифта ба қаҳр. *Ҷомӣ*

Якест шоҳу ғанӣ, дигаре пиёда фақир,
Чи мӯҳраҳо, ки надорад бисоти ин шатранҷ. *Бедил*

**фақири кудьяҷӯ** *камбағали гадоикунанда.*

*Ҳар чӣ бидҳад, ними ӯ бидҳам ба ту,*
*Ҳамчунон кард он фақири кудьяҷӯ. Румӣ*

**2.** соил, гадо.

*Фақир аз баҳри нон бар дар дуохон,*
*Ту мегӯӣ, ки мурғам нест бар хон. Саъдӣ*

**3.** камина, ман (аз рӯи хоксорӣ).

*Дӯстон аз ман дархост карданд, ки ин китобро ба порсӣ тарҷима кун, фақир иҷобат карда тарҷима кардам. «Таърихи Наршахӣ»*

*Ҳар сӯ ки меравам ба салом оядам ғамат,*
*Гӯё ки рӯшиноси ғамат ҷуз фақир нест. Шоҳин*

**ФАҚИРӢ** فقيرى камбағалӣ, мӯҳтоҷӣ, нодорӣ.

*Ба аҷзу заифию пирим бин,*
*Зи асбоби қувват фақирим бин! Ҷомӣ*

**ФАҚОҲАТ** *а.* فقاهت фақеҳӣ, фақеҳ будан, фиқҳшиносӣ; доноӣ дар фиқҳшиносӣ.

*Мавлоно Қутбиддини Хонӣ ба сифати фақоҳат ва фазилат маъруф буд. «Равзат-ус-сафо»*

*Фурӯхондам асбоби фиқху калом,*
*Шудам дар шиори фақоҳат тамом. Шоҳин*

**ФАҚР** *а.* فقر фақирӣ, нодорӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ.

*Зи хоки фақр дорам, Мушфиқӣ, гарде ба рухсора,*
*Чу иксири қаноат ҳаст, гирди зар намегардам. Мушфиқӣ*

*Духтари шоҳам, валекин рӯ ба фақр овардаам,*
*Зебу зинат бас ҳаминам: номи ман Зебуннисост. Махфӣ*

*Ғалабаи фақр маро бад-он дошт, ки худро ба мири асас зоҳир гардонам ва зараш бигирам. Аҳмади Дониш*

◇ **фақру фано** *д. киноя аз* водии фақру фано, ки дараҷаи ҳафтӯм ва охирин дар тасаввуф аст ва фақри фидоӣ ва ихтиёрӣ дар он шарт мебошад.

*Дил аст ин, ки нолад ба иззу ғано,*
*Дил аст ин, ки болад ба фақру фано. Бедил*

*Мо шоҳи мулки фақру фаноем, хисравон*
*Созанд ифтихори ғуломӣ ба номи мо. Мӯҳьӣ*

**ФАҚӢ** فقى *шакли кӯтоҳшудаи* **фақеҳ.**

*... Ки фақӣ бар кӣ рух туруш кардаст,*
*Боз то бар кӣ хашму шуш кардаст. Саноӣ*

**ФАҲВО** *а.* فحوا||فحوى мазмун, маънӣ, мадлул, маол.

*Ва чун аз фаҳвои гуфтори эшон маълум шуд, ки рафта-рафта эърози эшон зиёда мешавад, фил-ҳол бархостам. Восифӣ*

*Чун бар фаҳвои ин мактуб воқиф шавӣ, аз аҳли Мадина байат биситонӣ. «Равзат-ус-сафо»*

**ФАҲД** *а.* فهد юз.

**ФАҲЛ** *а.* فحل **1.** нар.

*Гуфт: Овах з-он хари фаҳли фарид. Румӣ*

**2.** марди бообрӯ, мӯътабар ва барҷаста дар ягон соҳа, ҳамчун саромад.

*Гарчи фозил буду фаҳлу зуфунун,*
*Ин Зиё андар зарофат буд фузун. Румӣ*

*Нест дар хеч донишободе*
*Фаҳли донотар аз ман, устоде. Низомӣ*

**фаҳли офоқ** марди ҷаҳон, ягонаи даҳр.

*Арӯсе чунин шоҳро банда бод,*
*Бар он фаҳли офоқ фархунда бод! Низомӣ*

**ФАҲЛӢ** فحلى **1.** мардӣ; **фаҳлӣ овардан** кори мардона кардан, кори шоёни мардонагӣ ба ҷо овардан.

*Ту зи мирос рубъе ӯро деҳ,*
*Фаҳлӣ овар, варо сабук мастеҳ! Саноӣ*

**2.** нарӣ; *маҷ.* далерӣ, диловарӣ.

*Зи гӯрон сарафроз гӯре бувад,*
*Ки бо фаҳлияш дастзӯрӣ бувад. Низомӣ*

**ФАҲМ I** *а.* فهم дарк кардан; дарьёфтан, дарьёфт, идрок; хуш; ақл.

*Ин масал чун восит(а) аст андар калом,*
*Восита шарт аст баҳри фаҳми ом. Румӣ*

*Эй шайх, ба майхонаи тарсо нарасидӣ,*
*Фаҳми ту куҷо шуд, ки ба ин ҷо нарасидӣ?! Мушфиқӣ*

**фаҳм гардидан** дарк шудан, фаҳмида шудан.

*Ҳангоми назъ ин аст мақсуди ман, ки гар ёр*
*Чизе агар нагардид фаҳм аз ишорати мо. Урфӣ*

**фаҳми** *чизе* **кардан** чизеро дарк кардан, фаҳмидан.

*То ба фикрат дарун наранҷонӣ,*
*Накунӣ фаҳми он ба осонӣ. Ҷомӣ*

*Мард бояд, ки фаҳми кор кунад,*
*Нашъаи хуше ихтиёр кунад. Бедил*

**ФАҲМ II** *а.* فحم ангишт, зуғол.

*Он замон, ки фаҳм ахгар менамуд,*
*Он на ҳусни кор — нори ҳирс буд. Румӣ*

*Дар вилояти Мароға санге аст, ки чун ангишт месӯзад ва онро бадали фаҳм ба кор доранд. «Равзат-ус-сафо»*

**ФАҲМИДАН** فهميدن дарк кардан, дарьёфтан чизеро бо ақлу хуш; пай бурдан, пайхаст намудан.

*Сурма аз хоки шаҳидонат барангезад ғубор,*
*Кист, то фаҳмад забони бенавоёни туро? Бедил*

*Рамзи сомони тағофул он қадар фаҳмидаам,*
*Карда устози азал аз ноз тахмири туро. Туғрал*

**ФАҲОВӢ** *а.* فحاوى *ҷ.* **фаҳво.**

*Ғубори кудурат бар ҳошияи замираш бинишаст, чунон чи аз фаҳовии калимоташ ба зуҳур пайваст. «Равзат-ус-сафо»*

**ФАҲШО** *а.* فحشا аз ҳад гузаштан; бадӣ ва бадахлоқӣ, гуноҳи калон, зино, кори бисьёр зишт.

*Ҷӯшишу афзунии зар дар закот*
*Исмат аз фаҳшову мункар дар салот... Румӣ*

**ФАҲҲОД** *а.* فهاد омӯзандаи шикор ба юз, он кӣ юзро ба шикор меомӯзонад ва барои шикор кардан тайёр мекунад.

*Маро дар хонаи хеш бигузор ва ба байати Язиди Сайёди фаҳҳод даъват макун. «Равзат-ус-сафо»*

**ФАҲҲОШ** *а.* فحاش бисьёр бадзабон, ҳоридиҳанда, дашномдиҳанда.

*Гуфт: ... Махдум ҳам мазоҳдӯст ва фаҳҳош бошад ва аз рифъати манзилат ва нахвати сиёдат бебаҳра монад. «Калила ва Димна»*

*Хоҷа Шамсуддин Алӣ марде фаҳҳош ва душномдеҳ буд. «Равзат-ус-сафо»*

**ФАҶАРА** *а.* فجره *ҷ.* **фоҷир.**

Зумраи фаҷара донистанд, ки султон аз сари ин ҷарима дарнахоҳад гузашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАҶИАТ** *а.* فجیعت мусибат, ҳодисаи дардноки андӯҳгин ва аламбахш, фалокат.

Баромад бухори фаҷиат ба авҷ. *Хоҷу*

**ФАҶО** *а.* فجا *ниг.* **муфоҷо; марги фаҷо** марги муфоҷо, марги ногаҳонӣ.

**ФАҶОАТ** *а.* فجائة *ниг.* **фуҷоат.**

**ФАҶР** *а.* فجر сафедии субҳ, сафедадам, бомдод, субҳдам.

Дар вақти саҳар худ гуфтам: Вақти фаҷр наздик шуд ва он чӣ Абӯ-Муҳаммад гуфт, зоҳир нагашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФАҶӢ** *а.* فجی ногаҳонӣ, ба якборагӣ воқеъшаванда, ҳодисшаванда.

Нони нокас баттар аз марги фаҷӣ,
Зулми тӯҳмат баттар аз зулли ниёз. *Огоҳӣ*

**ФЕ** ف номи ҳарфи бисту сейӯми алифбои арабии тоҷикии ف, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 80 баробар аст.

**ФЕРӮЗ** فیروز *шакли арабишудаи* **перӯз; ферӯз омадан** ғолиб омадан, ғалаба кардан.

Ду-се ғазо кард, дар ҳама ферӯз омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар бархе азмина пили дамон ферӯзояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ФЕРӮЗБАХТ** فیروزبخت хушбахт, бахтьёр, масъуд, баталеъ.

Ишора кунад, то рақибони бахт,
Бисозанд бо шоҳи ферӯзбахт. *Низомӣ*

**ФЕРӮЗГАР** فیروزگر ғолиб, фотеҳ, чира, музаффар.

Шаҳи фархундапай ҳастӣ, шаҳи ферӯзгар гардӣ,
Ба мардӣ чун падар гаштӣ, ба шоҳӣ чун падар гардӣ. *Фаррухӣ*

Сипоси ҷаҳондори ферӯзгар,
К-аз ӯ ҳаст перӯзию ҳам ҳунар. *Низомӣ*

**ФЕРӮЗГАШТ** فیروزگشت он кӣ кор ба азму иродааш бо ғалаба анҷом меёбад, ғолиб мегардад.

Ба ҳар ҷо ки рӯ орӣ аз кӯҳу дашт,
Беҳӣ бодат аз чархи ферӯзгашт. *Низомӣ*

**ФЕРӮЗМАНД** فیروزمند ғолиб, чира, фотеҳ.

Нишон ҷуста буд аз дирафши баланд
Ки монд аз Фаридуни ферӯзманд. *Низомӣ*

Ман васфи он ҷамол чӣ гуна кунам, ки ҳеҷ
Ферӯзманд нест бар онам иборате. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФЕРӮЗРОЙ** فیروزرای равшанрой, некрой.

Вазири хирадманди ферӯзрой
Ба ферӯзии шоҳ шуд раҳнамой. *Низомӣ*

**ФЕРӮЗЪАЗМ** فیروزعزم *он кӣ азму иродааш бо ғалаба анҷом меёбад.*

Хабарҳои ҷазму асарҳои разм
Фиристод сархайли ферӯзъазм. *Ҳотифӣ*

**ФЕРӮЗӢ** فیروزی *шакли арабишудаи* **перӯзӣ.**

Шабоҳанг ... бо лашкаре анбӯҳ шабехун бар зоғон зада, ба ферӯзӣ баргашт. *«Нигори доииш»*

**ФЕРӮЗҶАНГ** فیروزجنگ дар ҷанг ғалабакунанда, он кӣ ҳамеша дар ҷанг ғолиб мебарояд.

Савоб сардоре ферӯзҷанг ва пурдиле буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аммо чун Ҳушанг ферӯзҷанг набуд, зуд ба зуд сурати фатҳ рӯй наменамуд. *«Таърихи Фаришта»*

Ҷома дар Нили мусибат зан, ки он чашми кабуд
Чун балои осмон ферӯзҷанг афтодааст. *Соиб*

**ФЕЪЛ** *а.* فعل **1.** кор, амал; амал ва таъсиррасонӣ.

... Яке он аст, ки ҳастии вай ба феъли мост, ва якв он аст, ки ҳастии вай на ба феъли мост. *Ибни Сино*

Ғофил' аз феълу фоилу мафъул,
Ҳифз карда ба ҷои фазл фузул. *Саноӣ*

**феъл кардан** амал кардан, таъсир кардан.

Нӯшдоруи муфарреҳ, ки ҷаве феъл накард,
Ҳам ба он осии османазар боз диҳед! *Хоқонӣ*

**2.** кирдор; хулқу атвор; одат.

Шунидам, ки бар мурғу мӯру дадон
Шавад танг рӯзӣ ба феъли бадон. *Саъдӣ*

Бандаи ёғиву тоғӣ, эй залум,
З-ин ватан бигрехта аз феъли шум. *Румӣ*

Рӯяш аз оташи куништ сиёҳ,
Хеш аз феълҳои зишт табоҳ. *Ҷомӣ*

Ва дар ҳақиқати ҳар қавле ва феъле нигаристаме ва бар зоҳири чизҳо назар наандохтаме. *Аҳмади Дониш*

**3.** *грам.* яке аз ҳиссаҳои нутқ, ки амал ва ё ҳолатро ифода мекунад; **феъли лозим** *грам.* феъле, ки мафъул надорад, яъне феъли монда, ҳамчун рафтан, омадан, паридан ва ғ; ◇ **феъли гулӯ** *киноя аз* баднафсӣ, пурхӯрӣ.

Рафт марде ба табибе гилаи дарди шикам,
Гуфт ӯро, ки чӣ хӯрдӣ, ки бирустат заҳир?
Бештар ранҷ, ки ояд, ҳама аз феъли гулӯст.
Гуфт: Ман сӯхта нон хӯрдаам аз пистфатир. *Шамси Табрезӣ*

**аз имкон ба феъл овардан** ба амал овардан, ба вуқӯъ (вуҷуд) овардан.

Ҳаббазо, қобилони ин даврон,
К-аз ҳасаб он чӣ буд дар имкон,
Умр дар ҷустуҷӯ ба сар бурданд,
То зи имкон ба феълаш оварданд. *Ҷомӣ*

**аз имкон ба феъл омадан** аз ҳолати имконпазирӣ ба вуқӯъ омадан, ба вуҷуд омадан.

Нашуд зоеъ андар талаб ранҷҳош,
Зи имкон ба феъл омад он ганҷҳош. *Ҷомӣ*

**аз қувва ба феъл расонидан** ба амал овардан, ба вуқӯъ овардан.

Илми наҳв аз эшон бархост ва Абул-Асвад онро аз қувва ба феъл расонид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФЕЪЛӢ** فعلی амалӣ, воқеӣ.

Ҷанги феълӣ ҳаст аз ҷанги ниҳон,
З-ин тахолуф он тахолуфро бидон! *Румӣ*

**ФЕҲРАСТ** فهرست *ниг.* **феҳрист.**

**ФЕҲРИС** فهرس *шакли арабишудаи* **феҳрист.**

Ибтидои хавз дар матлуб ва феҳриси фусули китоб ба ҳукми ин муқаддима, ки дар ақсоми улуми ҳикмат тақдим ёфт, маълум шуд, ки ҳикмати амалӣ муншаиб ба се шӯъба аст. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ФЕҲРИСТ||ФЕҲРАСТ** فهرست **1.** ҷадвал.

Ансоби эшон дар ин феҳрист овардем. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** ҷадвали махсус барои муайян кардани мундариҷа — фаслу боби ягон китоб, ҷадвали унвонҳо ва сарлавҳаҳои (фаслу боби) ягон китоб, ки бештар дар аввали китоб дода мешавад.

Бошад он феҳрист доме ом(м)аро,
То чунон донанд матни номаро. *Румӣ*

Ӯст феҳристу сарҷаридаи илм,
Ӯст буньёди ҷуду мояи илм. *Саноӣ*

**ФИА** *а.* فئة гурӯҳе аз мардум, фавҷ.

**ФИАТАЙН** *а.* فئتين *шакли дугонаи* **фиа.**

Чун фиатайн мутақориб шуданд, оташи ҷанг забона бар фалаки асир кашид... *«Равзат-ус-сафо»*

**ФИГАНДА** فگنده *сифати феълии замони гузаштаи* **фигандан; сари фиганда** сари хам, сари фурӯкарда.

Бар хок сари фиганда мезад,
Бар гардиши бахт ханда мезад. *Файзӣ*

**ФИГАНДАН||ФИКАНДАН** فگندن||فكندن *шакли дигари* **афгандан||афкандан.**

Зи шоми рӯи ту раҳ ёфтам ба субҳи рухат,
Бубин чӣ гуна дар оташ фиканд рӯи маро. (1) *Фонӣ*

Насим шуста чаманро ба оби дидаи абр,
Сабо бисоти мулавван фиганд дар гулзор. (1) *Исмат*

Ҳар шаб аз баҳри хоб то ба саҳар
Аз ҳарират фикандаам бистар. (6) *Ҷомӣ*

**аз по фикандан** аз по монондан, ғалтондан; *маҷ.* мағлуб кардан.

Тоқи абрӯи туам дар ошиқӣ аз по фиканд,
Холи пешонӣ ҳанӯз истода бар тоқи баланд. *Мушфиқӣ*

Чарх баҳри зи по фикандани ӯ
Тешасон сар ниҳод бар зону. *Бедил*

**ба фардо фикандан** ба пагоҳ мондан, ба таъхир гузоштан аз рӯи мусоҳилакорӣ ва ғафлат.

Соқиё, ишрати имрӯз ба фардо мафикан,
Ё зи девони қазо хатти амонӣ ба ман ор! *Ҳофиз*

**ба халолӯш фигандан** ба ҳаёҳуй, ғулғула ва фиғон даровардан.

Бар гирди гули сурх хати нав бикашидӣ,
То халқи ҷаҳонро бифигандӣ ба халолӯш. *Рӯдакӣ*

**ФИГОР** فگار *шакли дигари* **афгор.**

Дар ғамат дилро фигору хаста мегӯем мо,
Аҳли дардем, ин сухан дониста мегӯем мо. (1) *Мушфиқӣ*

Лашкаре нокашида бори шикаст,
Сипаҳе ночашида заҳри фигор. (3) *Ватвот*

**фигор шудан** маҷрӯҳ шудан; хароб ва пажмурда гардидан.

Шавам фидои ту, эй дил, ки ҷумла хубӣ, лек
Зи ёди ғамзаи ӯ мешавӣ фигор ҳанӯз! *Урфӣ*

**ФИДЕ** فدی *ниг.* **фидӣ.**

**ФИДО** *а.* فدا сарбаҳо, сарҳарид барои худ ё каси дигар, он чи барои наҷот ва раҳоии худ ё касе дода мешавад, фидья; қурбон.

Биё, биё, ки дилу ҷони ман фидои ту бод!
Саре, ки бар тани ман ҳаст, хоки пои ту бод! *Ҳилолӣ*

Ҷонҳо фидои ҷони ту, эй ҷони зиндагӣ,
Боз о, ки нест бе туам имкони зиндагӣ! *Шоҳин*

**фидо кардан** *чизеро* қурбон ва садақа кардан чизеро барои касе (чизе), ба хотири касе аз баҳри чизе гузаштан.

Бархез, то ниҳем сари худ ба пои дӯст,
Ҷонро фидо кунем, ки сад ҷон фидои дӯст. *Ҳилолӣ*

**фидо сохтан** фидо кардан, садақа ва қурбон кардан.

Нақди ҷон нест раво сарф шудан бе ваҷҳе,
Бинамо, баҳри худо, рӯй, ки созем фидо. *Фузулӣ*

**фидои** *касе, чизе* **шудан** садақа ва қурбони чизе шудан.

Ба бӯи ӯ дили бемори ошиқон чу сабо
Фидои оразӣ насрину чашми наргис шуд. *Ҳофиз*

**ФИДОЙГОН** فدايگان фидошаванда, фидокор.

Ҳар майкадаро фидойгонем,
Ҳар дардпарастро надимем. *Хоқонӣ*

**ФИДОК||ФИДОКА** *а.* فداك**: рӯҳӣ фидок** рӯҳам (ҷонам) фидои ту!

Нигоре зи сар то қадам ҷони пок,
Зи ҳар тан мухотаб ба рӯҳӣ фидок! *Ҷомӣ*

**ФИДОӢ** فدائى касе, ки ба ихтиёри худ дар роҳи иҷрои ягон мақсад ҷони худро дареғ намедорад, касе, ки барои касе ва ё коре ҷони худро фидо мекунад.

Фидоӣ надорад зи мақсуд чанг,
Агар бар сараш тир боранду санг. *Саъдӣ*

Аз биму кордзанон ва фидоиёни эшон на хоби шаб буд, на қарори рӯз. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хубон накунанд ин қадар ҳам
Эъроз зи бандаи фидоӣ. *Савдо*

**ФИДЬЯ** *а.* فديه мол ё чизе, ки барои харидани ҷони худ, барои раҳоии худ ва ё касе аз қайд ё бандагӣ дода мешавад.

Агар фидья бидиҳанд, ӯро раҳо кунанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Маблағи бист ҳазор дирҳам ба иртикоби исьён ва фидьяи удвон ва ҷизьяи туғьён бар гардани эшон ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФИДӢ||ФИДЕ** فدی *имолаи* **фидо.**

Одамиро шавад таом ғизӣ,
Балки ӯро шавад тамом фидӣ. *Ҷомӣ*

**ФИЗЗА** *а.* فضه нуқра, сим.

Мазҳабаш ҷамъи физзаву заҳаб аст,
Машрабаш шурби бодаи инаб аст. *Ҷомӣ*

... Аборики физза ва заҳаб ва олоти маҷлиси айшу тараб ва уштурони қиматӣ ва аспони роҳвор ҳамроҳи худ биёвард. *«Равзат-ус-сафо»*

Мису арзизу физзаву оҳан
Доғи ин ҷавҳаранд дар маъдан. *Бедил*

**ФИЗОИШ||ФАЗОИШ** فزایش *шакли дигари* **афзоиш.**

Ҷаҳонро физоиш зи ҷуфт офарид,
Ки аз як фузунӣ наёяд падид. *Фирдавсӣ*

**ФИЗОИДАН||ФАЗОИДАН||ФУЗУДАН** فزائیدن||فزودن *шакли дигари* **афзудан.**

Бубин он гаҳе, то хуш ояд туро,
Бад-ин гуфта ромиш физояд туро. *Фирдавсӣ*

Чӣ эътибор физой ба қадри фурсати умр,
Ки даҳ-даҳ аст, чи даҳ як шуморию чи ду панҷ!
*Шоҳин*

Хӯрдем басе қут, ки қувват бифазояд,
Чун марг фаро пеш биёмад, калавидем. *Савдо*

**ФИКАНДАН** فکندن *ниг.* **фиганидан.**

**ФИКАР** *а.* فکر *ҷ.* **фикрат 1.**

Гар зи гунҷишк будаме ба фикар,
Андар он мазраат шитобон сар
Осмонвор барфароштаме,
Арзан андар замин нakоштаме. *Саноӣ*

**ФИКР** *а.* فکر **1.** андеша, тааммул.

Ва аммо маҳсусоти хосси ботин низ ҳам панҷанд: ҳисси муштарак ва қуввати маъмура ва қуввати хаёлу фикр ва қуввати ваҳм ва қуввати ёдошт.
*Ибни Сино*

Нест фикре ба ғайри ёр маро,
Ишқ шуд дар ҷаҳон фаёр маро. *Рӯдакӣ*

Чу шоҳ аз матлабаш огоҳ гардид,
Ба фикри интизоми кор печид. *Ҳозиқ*

**фикр кардан** тааммул ва андеша намудан дар бораи касе ё чизе; ғами касеро хӯрдан.

Эй бутони сангдил, то чанд истиғно кунед?
Мо худ аз фикри шумо мурдем, фикри мо кунед!
*Ҳилолӣ*

Мо парешонҳову ӯ фориғ зи ҳоли хастагон,
Эй ғубор, ӯро бигӯ, фикре кунад дар кори мо.
*Ибни Ямин*

**фикр ба парвоз даровардан** фикру андеша кардан, хаёл намудан, дар бораи чизе ҳамаҷониба фикр ба кор бурдан.

[Он ғулом] ҳарчанд фикр дар хавои мувосилат ба парвоз даровардӣ, роҳи ошёнаи матлубро наёфтӣ. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**дар** (*ё* **андар**) **фикр рафтан** ба фикр фурӯ рафтан, фикру андешаи амиқ намудан.

Ориф андар фикр рафту гуфт: Ҳин,
З-ин суоли хом рав, дигар гузин! *Румӣ*

**2.** хаёл; оҳанг, қасд ва азму ирода.

Фитнае ҳар ҷо барорад сар зи оғӯши фалак,
Ҷустуҷӯям дораду дар фикри озори ман аст.
*Махфӣ*

Ба шохаш чу фикри нишеман кунад,
Тараб боли шавкат ба шеван кунад. *Бедил*

**фикри муҳол** хаёли хом, хаёл ва орзуи ношуданӣ ва ғайри мумкин.

Гуфтам: Ҳамеша фикри висоли ту мекунам,
Дар ханда шуд, ки ин ҳама фикри муҳол чист?
*Ҳилолӣ*

Ба тадбир ҳайрон чу фикри муҳол,
Зи таъбир маҳрум чун хоби лол. *Бедил*

**3.** *маҷ.* ғам; парво.

Бо ҳам аз фикри ҷаҳон буданд дур
В-аз ҳама аҳли ҷаҳон яксар нафур. *Ҷомӣ*

Ҳарифи базми риндонро чӣ фикр аз интизори ман,
Ки пар месӯзад ин парвонаро з-он шамъи маҳфилҳо. *Шоҳӣ*

◇ **фикри рангин** фикри тару тоза, навин, латифи барҷаста.

Фикри рангини ту, Соиб, чаманоро гардид,
Дафтари лола чу тақвими куҳан абтар гашт. *Соиб*

**ФИКРАТ** *а.* فکرت **1.** андеша, андешидан дар бораи коре ё чизе, тааммул.

Ҷомиё, ин фикрати беҳуда чанд,
Судани ин килки нофарсуда чанд? *Ҷомӣ*

Аномили фикрат рақами ин ҳоли муҳол бар саҳифаи хаёл накашида... *«Таърихи Сайидроқим»*

Шуд фикратам ба дил зи дами сарди носеҳон,
Чун решаҳои нахл зи боди хазон гиреҳ. *Шоҳин*

**2.** хирад, ақл.

Сохт тадбире ба дониш, к-андар он
Монд ҳайрон фикрати донишварон. *Ҷомӣ*

**ФИЛ** فیل *шакли арабишудаи* **пил.**

**ФИЛБАНД** فیل‌بند навъе аз таркибҳо дар шатранҷбозӣ; **филбанд додан** мот кардан ба воситаи ҳаракати фил; *маҷ.* мағлуб кардан.

Чу дар ҷанги филон кушой камар,
Диҳӣ шоҳи Қаннуҷро филбанд. *Низомӣ*

**ФИЛВОҚЕЪ** *а.* فی‌الواقع дарвоқеъ, дар ҳақиқат.

Филвоқеъ, агар дар он маврид элчӣ бомаънӣ мебуд, ба сухан баъзе вилоятҳоро бозгашт мефармуд. *Аҳмади Дониш*

**ФИЛГИР** فیل‌گیر гиранда ва тасхиркунандаи фил; *маҷ.* зӯр ва забардаст.

Он шери филгир [Норбӯтахон] бе тарсу тавахҳум... худро ба Андиҷон расонид.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФИЛИЗ(З)** *а.* فلز ҷисми маъданӣ, ки дорои хосияти гудохта ва ба шаклҳои гуногун даровarда шудан, инчунин ноқили ҳарорату электрик бошад, металл (ҳамчун оҳан, арзиз, мис, нуқра ва тилло, сурб ва ғ).

Қард маъҷун ба сунъи қудрат фол
Аз филиз ҳар яке дусад мисқол,
В-он аҷинро ба ҳукми табъи ҷавод
Бар саропои хеш кард зимод. *Бедил*

**ФИЛИЗЗОТ** *а.* فلزات *ҷ.* **филиз(з).**

**ФИЛМАРД** فیل‌مرد қавиҷуссаи тануманд; *маҷ.* паҳлавон.

Муқаннаъ... биродаре дошт Халаъ-хоқон ном; вай филмарде мубориз буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ФИЛМАСАЛ** *а.* فی‌المثل **1.** масалан.

Аз гулистони ҷамолаш барнагирам чашми тар,
Филмасал, гар чашми ман чун чашми наргис баркани. *Камоли Хуҷандӣ*

Иртифои бора ва буруҷаш ба манзилае, ки кӯҳи Қоф аз ӯ оят аст, балки кинояте ва, филмасал, агар Меҳр ва Моҳ аз поён ба боло нигоҳ кардӣ, кулоҳ аз сари эшон бияфтодӣ. *«Фатҳнома»*

**2.** ҳарчанд, агарчи, ҳатто.

Зи номаҳрам он кас, ки дар пеш буд,
Биронданд гар филмасал хеш буд. *Хоҷу*

**ФИЛФАВР** *а.* فی‌الفور даррав, дарҳол, ба зудӣ.

[Зан] чун ин садоро шунид, филфавр дуто нон бардошт ва аз хона берун омад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ФИЛФИЛ||ФУЛФУЛ** فلفل мурч, донаи майдаи сиёҳранг, ки дорои таъми хуш ва тунду тез буда, кӯфтаи он барои хуштаъм ва гуворо кардани хӯрок ба кор меравад.

Донаи филфил сиёҳу холи маҳрӯён сиёҳ,
Ҳар ду дилсӯзанд, аммо ин куҷову он куҷо?*

Коми дил месӯзад аз тундӣ чу филфил хӯи ту,
Мекунад хушбӯ машоми ҷон чу сунбул мӯи ту. *Савдо*

**ФИЛҲАҚИҚАТ** *а.* فی‌الحقیقة дар ҳақиқат, ҳақиқатан.

Вуҷуди сояву хуршед филҳақиқат як. *Ҷомӣ*

Филҳақиқат чӣ шоҳ, к-ӯ дарвеш,
Ҳар киро исм беш — иззат беш. *Бедил*

**ФИЛҲОЛ** *а.* فی‌الحال даррав, фавран, ба зудӣ, филфавр.

Қасе, ки фиристода будем, чунин гуфт, ки чун пайғом бирасонидем, филҳол қалам бардошт ва он иншоро бар сафҳа бинигошт. *Восифӣ*

Чун ин овоз ба гӯши Садриддин Ориф расид, филҳол ба хуҷра даромад. *«Таърихи Фаришта»*

Насозад шаҳнааш дар кор таъхир,
Ғуборашро кунад филҳол раҳгир. *Хоҷӣ*

**ФИЛҶУМЛА** *а.* فی‌الجمله **1.** ҳосили калом, хулласи калом, хулоса; **2.** умуман, ба таври умумӣ; ба ҳар сурат, ба ҳар ҳол.

Филҷумла, эътимод макун бар саботи даҳр,
Қ-ин корхонаест, ки тағйир мекунанд. *Ҳофиз*

Баъд аз он фармуданд, ки услуби муаммоёти шумо филҷумла маълум шуд. *Восифӣ*

Аммо нисбат ба ҳар ҷамоа ихтилофи калимот бисьёр аст, лекин, филҷумла, таври суолу ҷавоб риоят меёбад. *Савдо*

**ФИМОБАЪД** *а.* فی‌مابعد пас аз ин, баъд аз ин, сонӣ.

Бу ки фимобаъд дастуре расад,
Розҳои гуфтанӣ гуфта шавад. *Румӣ*

**ФИНАФСИЛАМР** *а.* فی‌نفس‌الامر дар худи моҳияти кор, дар ҳақиқат, аслан, асосан.

Аммо филҳақиқат муҳаббати ӯ маҳзи ҳадиат аст ва хидматаш, финафсиламр, касри оби бақиат. *Восифӣ*

**ФИНАФСИҲИ** *а.* فی‌نفسه дар нафсаш, дар зоташ; моҳиятан, зотан.

Пӯшида намонад... дар ин алфоз, ки... чунин риоят кунанд, ки баъзе аз он аҷзоро финафсиҳи маънии мустаъмал бошад, муносиби мақсуд аз латофате холӣ нест. *Ҷомӣ*

**ФИОЛ** *а.* فعال *ҷ.* **феъл.**

Нафрин кунам зи дард фиоли замонаро,
Қ-ӯ кибр доду мартабат ин кӯфшонаро. (2)
*Шокири Бухорӣ*

Дорем ҳоли бад зи маоли фиоли бад,
Моро ба ҳоли мо магузорад фиоли мо. (1) *Фузулӣ*

**ФИРАҚ** *а.* فرق *ҷ.* **фирқа.**

То ки раҳ бинмудану излоли ҳақ
Фош гардад бар ҳама аҳли фирақ. *Румӣ*

**ФИРДАВС** فردوس **1.** боғ, боғи хушу хуррам; **2.** биҳишти афсонавӣ.

Намеандешам аз дӯзах ба як ҷав
На бар фирдавсу ризвон мебарам рашк.
*Убайди Зоконӣ*

[Фирдавсӣ] баъд аз он ба маҷлиси султон афтод ва қабули назари вай шуд ва вайро гуфт: «Маҷлиси моро фирдавс сохтӣ». Ва бад-он Фирдавсӣ тахаллус кард. *Ҷомӣ*

Шабнамсифат аз рӯи ту фирдавс ниҳон аст,
Эй тоза гул, охир зи кадомин чаман астӣ? *Шоҳин*

**фирдавси барин** боғи олӣ; биҳишт.

Носеҳо, даъват макун моро ба фирдавси барин,
Қ-остони ҳиммати соҳибдилон з-он бартар аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Ман, ки дар кӯи бутон манзилу маъво дорам,
Гар диҳӣ ҷой ба фирдавси баринам, чӣ шавад?!
*Ҳофиз*

**ФИРДАВСРӮ** فردوس‌رو *киноя аз* хушрӯ, зебо.

Зи фирдавсрӯён чу булбул шавад,
Ба дӯзах ҳама шӯълаҳо гул шавад. *Зуҳурӣ*

**фиреб** فریب *асоси замони ҳозираи* **фирефтан||фиребидан.**

**ФИРЕБ** فریب **1.** фиреб додан, фиребдиҳӣ; ҳила, макр, худъа.

Тағофул карданат бе фитнае нест,
Фиреби мурғ бошад хоби сайёд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Он фиреби ниҳуфта пайдо шуд,
Ҳеҷ узре надошт, расво шуд. *Мушфиқӣ*

**фиребу дастон** макру ҳила ва найранг.

Эй шуста ман аз фиребу дастони ту даст,
Худ ҳеҷ касе ба сирату сони ту ҳаст!
*Абӯшакури Балхӣ*

**фиреб додан** фирефтан, фиреб кардан касеро.

Ҷурми ман аст васли ту ҷустан ба нақди ҷон,
Аммо фиреб додану ҷастан гуноҳи кист? *Шоҳин*

Савдо, агар имсол фиребам рамазон дод,
Соли дигар ояд, набувад ҳоҷати он ҳам! *Савдо*

**фиреб хӯрдан** *аз чизе* фирефта шудан аз чизе.

Ман фиреб аз узри ту кай хӯрдаам?
Пай ба заъфи аҳдат аввал бурдаам. *Румӣ*

**фиреби** *касе* **гирифтан** фирефта шудан аз тарафи касе.

Зи куштӣ гирифтан сухан буд дӯш,
Нагирам фиреби ту, з-ин дар макӯш! *Фирдавсӣ*

**2.** нозу ишваи дилфиреб.

То чашм бар фиреби ту масти хумор шуд,
Дил дар даруни синаи ман беқарор шуд. *Сайидо*

**ФИРЕБИДАН** فریبیدن *ниг.* **фирефтан.**

**ФИРЕБО** فریبا **1.** фиребдиҳанда; **2.** фиребхӯрда.

Ҳам ҳури биҳишт ношикебо аз туст,
Ҳам ҷодуву ҳам парӣ фиребо аз туст.
*Маҷди Ҳамгар*

**ФИРЕБОБОД** فریب‌آباد ҷои фиреб, фиребистон.

Ҷахоне дид ҳайратгоҳи биниш,
Фиребободи ҳуши офариниш. *Бедил*

**ФИРЕБОФАРИН** فریب‌آفرین ба вуҷуд оварандаи фиреб, фиребьёбанда.

Фусунгар набуд он фиребофарин,
Дил ангехт нақши ҳидоятнигин. *Бедил*

**ФИРЕДУНФАР** فریدون‌فر *ниг.* фаредунфар.

**ФИРЕДУНӢ** فریدونی *ниг.* фаредунӣ.

**ФИРЕФТАН||ФИРЕБИДАН** فریفتن||فریبیدن 1. фиреб додан.

Ман андар чӣ ниёзу чӣ ниҳебам,
Ки чун ту покзодеро фиребам! *Фахриддини Гургонӣ*

2. мафтун кардан.

Сапедии мӯяш бизебад ҳаме,
Ту гӯӣ, ки дилҳо фиребад ҳаме. *Фирдавсӣ*

Бифрефт он шакарлаб моро ба ишва, оре,
Бас ишваҳои ширин, к-он дилфиреб дорад. *Анварӣ*

Бифрефт мар-маро ба суханҳои дилфиреб,
Варна дили маро сари ҳар гуфтугӯ набуд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФИРЕШИМ||ФИРЕШУМ** فریشم *шакли дигари* бирешим.

Шуда аз ғайраташ фирешумтан
Бар фалак Зӯҳраи фирешумзан. *Саноӣ*

**ФИРЕҲ** فره *ниг.* фараҳ II.

**ФИРИСНОФА** فرسنافه шаби Наврӯз, шаби аввали соли нав (дар замони пеш дар шаби Наврӯз фиристодани мушк ба дӯстон одат будааст; ин калима гӯё аз ҷумлаи «фирист нофа», яъне «нофа бифирист!» ҳосил шудааст).

Шаби қадри васлат зи фархундагӣ
Фараҳбахштар аз фириснофа аст. *Рӯдакӣ*

**ФИРИСТА** فرسته фиристода, вакил, сафир, расул.

Ба дил пур зи кин шуд, ба рух пур зи чин,
Фириста фиристод зӣ шоҳи Чин. *Фирдавсӣ*

**ФИРИСТОДА** فرستاده вакил, элчӣ, сафир, расул; қосид, паёмбар.

Фиристода бояд ки доно бувад,
Ба гуфтан далеру тавоно бувад. *Фирдавсӣ*

Фиристода ба Марв омад ниҳонӣ,
Шитобонтар зи боди меҳргонӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

Фиристодаҳо қабзулвусул хостанд, қалам бардошт ва бар пораи коғаз барнигошт.
*«Хизонаи омира»*

**ФИРИСТОДАН** فرستادن равона кардан, роҳӣ намудан, ирсол доштан аз ҷое ба ҷое.

Чу ҳушьёр гардад падар бе гумон
Суворон фиристад паси ман дамон. *Фирдавсӣ*

Бузурҷмеҳр расуле бифиристод, то бидонад, ки ин чӣ гуна мардест. *Аҳмади Дониш*

**ФИРИШТА||ФАРИШТА** فرشته *д.* малак, сурӯш, ки гӯё дар осмон дар хизмати худо буда, аз ҷиҳати адад бешумор будааст.

Рашкам ояд, ки магас бар шакараш соя кунад,
Гар фиришта парад он сӯ, пару болаш биканам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФИРИШТАГӢ||ФАРИШТАГӢ** فرشتگی фаришта будан.

Ва ин охир мартабати мардумист ва пайваста аст ба дараҷаи фириштагӣ. *Ибни Сино*

**ФИРИШТАНИҲОД||ФАРИШТАНИҲОД** فرشته‌نهاد фариштатабиат, фариштахислат; *маҷ.* некӯсиришт, поктабиат.

Дигар номаи он фириштаниҳод
Ба дасти шаҳаншоҳи кишвар ниҳод. *Шодӣ*

**ФИРИШТАХӮ||ФАРИШТАХӮ** فرشته‌خو малактабиат; *маҷ.* хушхулқ, мулоимтабиат.

Донам, ки бигзарад зи сари ҷурми ман, ки ӯ
Гарчи париваш аст, валекин фириштахӯст. *Ҳофиз*

**ФИРНӢ** فرنی киселе, ки бо орди биринҷ ва ширу шакар пухта мешавад.

Вазорат ба фирнию полуда дод,
Иморат ба моқути осуда дод. *Абӯисҳоқи Атъима*

**ФИРОР** *а.* فرار гурехтан; гурезиш, гурезагӣ.

Фирор бар қарор ихтиёр карда, азимати сафар намуданд. *Восифӣ*

**фирор кардан** (ё **намудан**) гурехтан.

... Аз он мавзеъ фирор намуда, ба Ҳасан ... мулҳақ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Шоҳӣ, ба кӯи ишқ макун баъд аз ин фирор,
К-ин дил ба гӯшаҳои ҷунун мекашад маро. *Шоҳӣ*

**ФИРОСАТ** *а.* فراست 1. тезии фаҳм, идрок, зиракӣ, хушзеҳнӣ.

Ва чун султон хоҳад, ки хатое бибахшад, асари иноят зоҳир гардонад дар либоси муотабат, то бузургон ба фиросат маълум кунанд. *Аҳмади Дониш*

2. қиёфашиносӣ, яке аз илмҳои асримиёнагӣ, ки ба воситаи сурати зоҳир ба сират ва ботини инсон пай мебурдаанд.

Дареғ фиросати ман, ки дар ҳаққи ту хато афтод. *Авфӣ*

**ФИРОШ** *а.* فراش фарш, бисот, бистар, ҷои хоб, рахти хоб, ҷогаҳ.

Баъд аз он гуфтӣ, ки эй афтодагон,
Бар фироши меҳнату ғам зодагон. *Ҷомӣ*

Баъд аз адои ҷумъа ... мариз гашт ва сабоҳ ӯро дар фирош мурда ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФИРОШХОНА** فراشخانه хонаи нигаҳдории фаршҳо (палосҳо, қолинҳо).

Дар фирошхонаи хоса ... оташ афтода, хайма ва саропардаи махмал ва зарбофт ва қолинҳои зарбофт бисӯхт. *«Таърихи Фаришта»*

**ФИРОҒ** فراغ боди сард, боди хунук.

Аз ҳар суве фироғ ба ҷони ту
Баста ях аст беш чун синдон. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ФИРОҚ** *а.* فراق 1. ҷудоӣ, дурӣ аз ҳамдигар, ҳиҷрон; *муқобили* висол.

Ҳеҷ талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар. *Рӯдакӣ*

Ӯро бағоят дӯст медошт ва дар фироқи вай сабру ором надошт. *Авфӣ*

Миёни мову ту пайваста буд нисбати васл,
Фироқ омаду раҳ ёфт дар миёнаи мо. *Мушфиқӣ*

**2.** ҷудошавии марду зан.

Зи ман дода бистону мекун талоқ,
Маро миннате неҳ, ки «ҳозо фироқ»! *Савдо*

**ФИРОҚНОМА** فراقنامه номаи фироқ, мактуб ва ё шеъре, ки дар он аз ҷудоӣ ва ҳиҷрон шикоят карда мешавад.

Фироқномаи хоҷа касе, ки бархонад,
Ба оби дида бишӯяд сиёҳӣ аз тӯмор. *Хоҷу*

Чун сина шикоф кард хома,
Ангехт яке фироқнома. *Файзӣ*

**ФИРУН** فيرون бадбахт ва манҳус, идборовар.

Ҳасудат дар яди Баҳроми фирун
Назар зӣ ту зи Бирҷиси фарорун. *Дақиқӣ*

**ФИРФИРА** فرفره бозичаи сабуки бачагона, ки чизеро гирду давру чарх мезанонад, фирфирак.

Бо худ паи зеби сари дастори ҷавонон
Кардаст паи фирфира тайёр бунафша. *Восифӣ*

**ФИРЪАВН** *а.* فرعون лақаби подшоҳони қадими Миср, ки ба золимӣ ва ситамгарӣ машҳур буданд.

Чу Фиръавн тарки табоҳӣ накард,
Ба ҷуз то лаби гӯр шоҳӣ накард. *Саъдӣ*

**ФИРЪАВНӢ** فرعونی мансуб ва тобеъ ба фиръавн.

Аз он сӯе, к-асое аждаҳо шуд,
Ба дӯзах бурд ӯ фиръавниёнро. *Шамси Табрезӣ*

Калиму асо куву он Тури нур,
Ба фиръавниён аз вай ошӯбу шӯр. *Ҷомӣ*

**ФИРҚА** *а.* فرقه гурӯҳ, ҷамоате аз мардум.

Бифзой шароби мо, барбанд ту хоби мо,
К-аз шаб чӣ хабар бошад мар-фирқаи хобиро.
*Шамси Табрезӣ*

Гӯянд Абулайнои шоир вақте ба Исфаҳон расида буд, иттифоқо дар он рӯз ҷанги санг буд, ки ду фирқа бо ҳам ҷанги санг мекарданд.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ФИРӮЗА** فيروزه *шакли арабишудаи* **пирӯза.**

Ба меҳр-андар чу гул якрӯза бошӣ,
На чун ёқуту чун фирӯза бошӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Дар боргоҳи ӯ бисоте буд, ба лаъл ва фирӯза ва забарҷад мурассаъ карда буданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **(ин) фирӯза гунбаз** *кинояаз* осмон.

Дар ин фирӯза гунбаз афканад дуд,
Кунад чашми кавокиб гирьяолуд. *Ҷомӣ*

**(ин) фирӯза кох** *кинояаз* осмон.

Анодил з-он ҷалоҷил нағмапардоз,
*Дар ин фирӯза кох афканда овоз. Ҷомӣ*

**ФИРӮЗАҒУН** فيروزه گون кабудранг, осмониранг.

Шабпарак аз гунбади фирӯзагун
Рафт зи парвоз ба гунбад дарун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**(ин) фирӯзагуни сатҳи муламмаъ** кабудранг сатҳи рангоранг; *кинояаз* осмон.

Бар ин фирӯзагун сатҳи муламмаъ,
Маҳ аз шамъи ҷамоли ӯ муқаннаъ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФИРӮЗАФОМ** فيروزه‌فام кабудранг, осмониранг; ◇ **(ин) чархи фирӯзафом** *кинояаз* осмон.

*Нигинвор ин чархи фирӯзафом*
Паи номи некӯ бувад, вассалом. *Ҷомӣ*

**ФИРӮЗАЧАШМ** فيروزه‌چشم кабудчашм.

Ҳама сурхрӯянду фирӯзачашм,
Зи шерон натарсанд ҳангоми хашм. *Низомӣ*

**ФИРӮМОЯ** فرومايه *ниг.* **фурӯмоя.**

**ФИРӮХТАН** فروختن *ниг.* **фурӯхтан I.**

**ФИСҚ** *а.* فسق берун шудан аз роҳи ҳақ ва дурустӣ, кардани корҳои ношоям; бадахлоқӣ, фосиқӣ, фисқу фуҷур, фасоди ахлоқ, вайронии ахлоқ.

Бар ҳашт кас иқбол намудан фарз аст: ... ҳаштӯм он ки аз муҷоласати аҳли фӯҳш ва фисқ паҳлу тиҳӣ кунад. *«Калила ва Димна»*

Ҷамъе аз фосиқон дар маҷлиси фисқ нишастаанд. *Авфӣ*

**фисқу фуҷур** фосиқӣ ва бадахлоқӣ.

Зуруфи хамморхона шикаста, шаробҳо рехтанд, мастаба ва соири мавозеи фисқу фуҷур муаттал монд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФИСӮС** فسوس *ниг.* **фусӯс.**

**ФИТАН I** *а.* فطن *ҷ.* **фитнат.**

Ҳилми ӯ чун кӯҳу андар кӯҳи ӯ каҳфи амон,
Табъи ӯ чун баҳру андар баҳри ӯ дурри фитан.
*Манучеҳрӣ*

**ФИТАН II** *а.* فتن *ҷ.* **фитна.**

Чун надорам зӯри забти хештан
З-ин қазову з-ин балову з-ин фитан ... (1) *Румӣ*

Дар айёми ӯ анвои фитан бархост. (1)
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз назар ғоиб шуд он фаттона зан,
Дар тафаккур рафт суфӣ аз фитан. (4) *Румӣ*

**ФИТНА** *а.* فتنه **1.** балво, шӯриш, исьён, ихтилоф; ҷанг, ҳарб.

Чун Муқаннаъ падид омад, фитнаи сапедҷомагон ба рӯстои Бухоро зоҳир шуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**фитнаи аркон** ошӯбу ихтилофи бузургони давлат

Бадӣ з-офоқ бифкандӣ, дар он некӣ пароканди,
Ситамро бех баркандӣ, шикастӣ фитнаи аркон.
*Ломеӣ*

**фитнаи Даҷҷол** воқеаи хуруҷи Даҷҷол.

Мекун аз шарри фитнаи Даҷҷол,
Истионат дар аксари аҳвол. *Ҷомӣ*

**2.** ошӯб, шӯру шар, бетартибӣ, шӯру ҳаяҷон.

Ҷаҳонро чунин фитна бо ҳар сар аст,
Ки ранҷи яке роҳати дигар аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Риштаи ҷони рақибон бар сари кокул мабанд,
Фитнае хоҳад шудан, сарбаста мегӯем мо.
*Мушфиқӣ*

**фитнаи даврон** ошӯб ва шӯру шарри давру замон.

Гар ғамза аст фитнаи даврон, ҳам он бувад,
Гар ҷилва аст қотили мардум, ҳам ӯ бувад. *Савдо*

**фитна ангехтан** ошӯб ва шӯру ҳаяҷон барпо кардан.

Чӣ фитна буд, ки машшотаи қазо ангехт,
Кӣ кард наргиси масташ сиях ба сурмаи ноз? *Ҳофиз*

Рухсора ба ҳар кас манамо, фитна маянгез,
Аз ҳам макушо робитаи назми ҷаҳонро. *Фузулӣ*

**фитна хостан** ошӯб ва шӯру шар барпо шудан.

Сад бало афтоду сад фитна бихост,
Ошиқи бечораро ибрат куҷост? *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** фиребандагӣ ва дилрабоӣ, ошӯб ва парешонӣ барангехтани маъшуқа нисбат ба ошиқ, мафтунгардонӣ.

Дар тариқи ишва рафтори ту дастуруламал,
Дар сулуки фитна оини ту сармашқи ҷафост.
*Туғрал*

**4.** *киноя аз* ёр, маҳбуба.

Ҳеҷ ёд оядат, эй фитна, ки вақте з-ин пеш
Ошиқи сӯхтаи дарбадаре буд маро?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** мафтун, ошиқи гузаро; **фитнаи** *касе* **будан** ошиқ ва мафтуни касе будан.

Чашме, ки на фитнаи ту бошад,
Аз гавҳари ашк ғарқи хун бод! *Ҳофиз*

**фитна** *бар касе* **будан** (*ё* **шудан**) мафтун ва ошиқи гузаро будан ба касе.

Зане хубсурат, зебочеҳрае дид, бар вай фитна шуд. *Авфӣ*

Ошиқ шуда бар қадаш санавбар,
Фитна шуда бар рухаш гулистон. *Хоқонӣ*

**6.** номи канизаки Баҳроми Гӯр дар достони «Ҳафт пайкар»-и Низомӣ.

Фитна номе, ҳазор фитна дар ӯ,
Фитнаи шоҳу шоҳ фитна бар ӯ. *Низомӣ*

**ФИТНААМАЛ** فتنه‌عمل фитнагар, вайронкор, зараровар, зиёнрасонанда.

Бештар ин шароби фитнаамал
Мезанад бар димоғи аҳли дувал. *Бедил*

**ФИТНААНГЕЗ** فتنه‌انگیز **1.** ошӯбандозанда, шӯру ҳаяҷон барпокунанда; **2.** шӯру шар ва бало хезонанда, вайронкор, ифвогар.

Дурӯғи маслаҳатомез беҳ аз рости фитнаангез.
*Саъдӣ*

Сипоҳи фитнаангезон агар бинанд чашми ӯ
Ба гоҳи фитна, шогирдӣ кунанд он чашми фаттонро.
*Муиззӣ*

Суроҳиеву ҳарифе гарат ба чанг афтад,
Ба ақл нӯш, ки айём фитнаангез аст. *Ҳофиз*

**ФИТНАГАР** فتنه‌گر фитнаангез, ошӯбгар; ангезандаи шӯру шар, шӯриш барпокунанда, исьёнкор; вайронкор.

Аз паси чандин талаб он шӯхро
Қинаваре, фитнагаре ёфтам. *Камоли Хуҷандӣ*

Ба шамшери кин кушта шуд фитнагар,
Ба шумиш чандин ҳазори дигар. *Шодӣ*

**ФИТНАГАРӢ** فتنه‌گری фитнаангезӣ, ошӯбу шӯру шар барпо кардан, исьёнкорӣ; вайронкорӣ.

Бе восита силӣ назадам бар рухи уммед,
Гӯё зи ту омӯхт фалак фитнагариро. *Махфӣ*

**ФИТНАЗО** فتنه‌زا фитнаангез, фитнагар, боиси ошӯб ва шӯру шар.

Чашмест ба хоб рафта гардун
Бо шӯхии чашми фитназояш. *Соиб*

Як рӯз ғам ба шаб нарасондам, ки ғам бигуфт:
Сад шукр, к-имшаб аз ҳама шаб фитназотарам.
*Урфӣ*

**ФИТНАНИШОН** فتنه‌نشان фитнахобонанда, бартарафкунандаи фитна.

Ҷони ман аз ором рафт, ороми ҷони ман куҷо?
Ҳаҷрам нишони фитна шуд, фитнанишони ман куҷо?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФИТНАОГИН** فتنه‌آگین пур аз фитна, бисьёр фитнаангез; **чашми фитнаогин** *маҷ.* чашми ниҳоят зебо ва мафтункунанда.

Ба сурма то сиях карда ду чашми фитнаогинро,
Ҳазорон фитна мебинам дар ӯ дунболадор имшаб.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ФИТНАСАНҶ** فتنه‌سنج фитна барпокунанда, фитнасоз.

Чӣ хуспӣ дар ин хонаи фитнасанҷ,
Ки дузд ошкоро фиристад ба ганҷ!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФИТНАСИГОЛ** فتنه‌سگال фитнаандеш, фитнагар, он кӣ мақсади ошӯбандозӣ дорад.

Рафт дар пеши ҷуфти фитнасигол,
Огаҳӣ додаш аз маҷории ҳол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФИТНАСОЗ** فتنه‌ساز фитна (ошӯбу бало) барпокунанда.

Эй, ки чашмат ишваҷӯи фитнасоз аст ин ҳама,
Чашм медорам, нигоҳе кун, чӣ ноз аст ин ҳама!
*Мушфиқӣ*

**ФИТНАТ** *а.* فطنت зиракӣ, хушьёрӣ, тезфаҳмӣ, зеҳнтезӣ ва доноӣ, фатонат.

Муш ... ба наздики Оҳу омад ва гуфт: Эй бародар, дар ин варта чун уфтодӣ ба чандон зако ва фитнат ва хирад ва киёсат? *«Калила ва Димна»*

Он, к-ӯ ба ақлу фитнат мебаст роҳи дилро,
Полони хар бар ӯ неҳ, к-ӯ кавдан аст имшаб.
*Шамси Табрезӣ*

Ҳасан ба камоли фитнате, ки дошт, бар ин нуқта воқиф шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФИТНАҶӮ** فتنه‌جو фитнакор, ошӯб ва шӯру шар ангезанда.

Фитнаҷӯёни замонро тарбият кардан хатост,
Чарх аз моҳи нав охир хӯрд бар сар теғро.
*Савдо*

**ФИТОДА** فتاده оҷиз, нотавон, дармонда.

Фитодагон сари худро ба хоки мо бахшанд,
Ба ҷон харанд шаҳодат, ки хунбаҳо бахшанд.
*Урфӣ*

**ФИТОДАЗАҚАН** فتاده‌ذقن овезонзақан, ҷоғаш аз ҳам ҷудошуда (аз пирӣ).

Ба дида, чу мурда фитодазақан,
Саропо зи мӯи сафедаш кафан. *Савдо*

**ФИТОЛИДАН** فتالیدن *ниг.* **фатолидан.**

**ФИТОМ** *а.* فطام аз шири модар ҷудо кардани кӯдак

Чун намудат фитом баъди ду сол,
Шуд дигаргун туро ҳама аҳвол. *Саноӣ*

Валек аз шир ҳар дам тифли ҷонро
Фитом асту фитом асту фитом аст. *Шамси Табрезӣ*

**ФИТР** *а.* فطر кушодани рӯза; **иди фитр** иди мусулмонон баъд аз моҳи рамазон, рӯзи якӯми моҳи шаввол, иди рӯзакушой.

Рӯзи иди фитр азимати намозгоҳ доштам. *Авфӣ*

**ФИТРАТ** I *а.* فترت *ниг.* **фатрат I.**

**ФИТРАТ** II *а.* فترت *ниг.* **фатрат** II.

**ФИТРАТ** III *а.* فطرت **1.** офариниш, хилқат.

Иқболи ту ҳам зи бадви фитрат
Чун мӯъҷизаи Масеҳи Марьям. *Заҳири Форьёбӣ*

**2.** табиат, сифат ва хислати табии инсон ва ғайри инсон.

Намедонам чӣ фитрат дошт инсон,
Ки хокистар нашуд з-ин доғи пинҳон? *Ҳозиқ*

Завқи андешаи гул кардани ҳарф аз даҳанат
То куҷоҳо сари фитрат ба мағокам дорад. *Шоҳин*

**3.** *маҷ.* ақлу зако.

Зи қатра қатра аён диду аз муҳит — муҳит,
Накард фитрати Бедил ба ҳеҷ боб ғалат. *Бедил*

**ФИТРОК** فتراک тасмаи чармин, ки барои бастани шикор ва чизҳои дигар аз росту чап ва ё аз пасу пеши зини асп меовезанд.

Зи фитрок бикшод печон каманд,
Бияндохт, омад миёнаш ба банд. *Фирдавсӣ*

Малик ҷом аз фитрок берун оварда ва ҳамчунон савора боз бар сари даст ҷомро пеш дошт, то ба андак вақте об ҷамъ шуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Афтод кулоҳи лола бар хок,
Бодаш бикашид сар ба фитрок. *Шоҳин*

**ФИТТАЪХИР** *а.* فی التأخیر: **фиттаъхири офот(ун)!** дар таъхир офатҳост, яъне кори хайрро ба таъхир андохтан нашояд, кори имрӯз ба фардо магузор!

Забон дарбанд дигар з-ин хурофот,
Биҷунб аз ҷо, ки «фиттаъхир(и) офот». *Ҷомӣ*

**ФИШОН(И)ДАН** فشاندن‖فشانیدن *шакли дигари* **афшон(и)дан.**

Гулранг шавад, чу рӯй шӯй, ҳама ҷӯ,
Мушкин гардад, чу мӯ фишонӣ, ҳама кӯ. (1) *Рӯдакӣ*

Ба ҳангоми арақ дорам шигифт аз рӯи ангушташ,
Ки аз бадре фишонад бо ҳилоле хӯшаи Парвин. (1) *Шоҳин*

**фишор** فشار *асоси замони ҳозираи* **фушурдан‖фишурдан‖фишордан.**

**ФИШОР‖ФАШОР** فشار тазйиқ, зӯр ва вазнинӣ, ки аз чизе нисбат ба чизе воқеъ мешавад.

Ғунчаҳо аз фишори синаи танг
Зада дасти нафас ба домани занг. *Бедил*

**фишор додан** фишор кардан, тазйиқ намудан, пахш кардан.

Махсуси аҳли ҳол бувад гӯшмоли ишқ,
Оташ диҳад фишори гули хушшамими мо. *Соиб*

**ФИШОРДАН** فشاردن *ниг.* **фишурдан.**

**ФИШУРДАН** فشردن *ниг.* **фушурдан.**

**ФИҒОН‖ФАҒОН‖ФУҒОН** فغان *ниг.* **афғон I.**

Фағони ман ҳама з-он зулфи бетакаллуфи ӯст,
Фиканда табъ бар ӯ-бар ҳазор гуна уқад. *Мунҷик*

Меноладу мезанад ба дил санг,
Кӯҳаш ба фиғон шуда ҳамоҳанг. *Шоҳин*

**фиғон, ки ...** вой, воҳасрато, дардо, ки ... !

Нафас бароmaду ком аз ту барнамеояд,
Фиғон, ки бахти ман аз хоб барнамеояд! *Ҳофиз*

Тилисми ҳайрати авҳом мекашад эъроз,
Фиғон, ки ҷавҳари ҳастӣ ғуборро монад! *Савдо*

**фиғон бардоштан** бонг задан; фарьёди аламомез ва дарднок баровардан.

Сабзаи насрин дамида, боғ зинат ёфта,
Сарв қад афрохта, қумрӣ фиғон бардошта. *Савдо*

**фиғон баркашидан** бонг задан, фарьёд кардан, бонг ва фарьёди аламнок баровардан.

Бихандиду з-он пас фиғон баркашид,
Тилоя чу овози Рустам шунид. *Фирдавсӣ*

Метарсам аз ҳалок, агар ғам фурӯ хӯрам,
Бими фазиҳат аст, агар баркашам фиғон. *Фузулӣ*

**фиғон кардан (ё задан)** бонгу фарьёд баровардан; бонгу фарьёди дардомез баровардан.

Ту фориғу дил басе фиғон зад,
Бар моҳ тапонча чун тавон зад?! *Хисрави Деҳлавӣ*

Дил фиғон кард охир аз дурӣ,
Ҳусн дар гирья шуд зи маҳҷурӣ. *Мушфиқӣ*

**дар фиғон омадан** бонгу фарьёд кардан; фарьёди дарднок сар кардан.

Зи савдои ҷонон ба ҷон омада,
Зи афғони дил дар фиғон омада. *Хоҷу*

**ФИҚДОН** *а.* فقدان *ниг.* **фуқдон.**

**ФИҚРА** *а.* فقره **1.** мӯҳраи устухони тахтапушт; **2.** порчаи муайяне аз чизе, махсусан аз калом; ҷумла, абзац.

Ман аз ӯ чанд фиқраро аз зоҳири мантиқ омӯхтам. *Ибни Сино*

Бурҳон-Низомшоҳ музтариб гашта, нахуст китобат ... назди Бобуршоҳ ирсол дошт ва дар он ҷо ин фиқра дарҷ намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФИҚРОТ** *а.* فقرات *ҷ.* **фиқра.**

Ҳушшом чун ин фиқрот бишунид, дар фикр фурӯ рафт. (2) *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ФИҚҲ** *а.* فقه *д.* илму дониши доир ба аҳкоми дину шариати ислом, илми қонуншиносӣ дар шариати ислом.

Ва инро бештар андар корҳои тадбирӣ ва андар фиқҳ ба кор баранд. *Ибни Сино*

Фурӯ хондам асбоби фиқҳу калом,
Шудам дар шиори фақоҳат тамом. *Шоҳин*

**ФИҲ(И)** *а.* فیه дар ӯ, дар он (дар иборaҳои арабӣ кор фармуда мешавад); **саломун фиҳи ҳатто матлаилфаҷр** сиҳатӣ ва саломатӣ дар он аст то баромадани субҳ.

Шаби васл аст, тай шуд номаи ҳаҷр,
Саломун фиҳи ҳатто матлаилфаҷр. *Ҳофиз*

**ФО** فا *ниг.* **фе.**

**ФОЕҲ** *а.* فائح паҳншаванда, даманда (дар бораи хушбӯй); хушбӯибахш.

Аз даҳони ҳар як аз онҳо [товусҳо] бӯи анбару абир фоеҳ шудӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФОЖ||ФОЖА** فاژ||فاژه ҳамъёза.

Мекунад чун зи бедимоғӣ фож,
Дар даҳонаш ниҳод бояд жож. *Тайён*

Ҳар кӣ даҳанбоз бувад, ғофил аст,
Фожа зи хоб асту малоли дил аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ФОЖИДАН** فاژيدن ҳамъёза кашидан.

Шароби шабу нашъаи он наярзад
Ба фожидани бомдоди хумораш.
*Абулмаъали Бухорой*

Агар надонӣ, бияндеш, то чӣ гуна бувад,
Ки сабза хӯрда бифожад баҳоргаҳ уштур. *Лабибӣ*

**ФОЗЕҲ** *а.* فاضح фазиҳаткунанда, расвокунанда; фошкунанда.

Нотиқа чун фозеҳ омад айбро,
Медаронад пардаҳои ғайбро. *Румӣ*

**ФОЗИЛ** *а.* فاضل **1.** барзиёд, зиёдатӣ; афзун.

Ҳар чи қассоб бихӯрдӣ ва аз ӯ фозил омадӣ, пеши гӯсфанд андохтӣ. *Авфӣ*

Гуфтам: Эшонро ба шеър гуфтан майл бисьёр аст ва авқоти шарифаи эшон аз навиштани тасониф фозил намеояд, ба шеър гуфтан наметавонанд пардохт. *Восифӣ*

**2.** олӣ, афзал, бартар, беҳтар.

Дар ҳар ҳол, ки бар ӯ ориз шавад, фозилтарин феъле, ки муносиби он ҳол бувад, исор кунад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**3.** олим, доно, донишманд, соҳиби фазилат, дорои фазлу камол.

... Агарчи марди комил ва фозил аст, аммо ҷавон аст. *Авфӣ*

Фозиле ба яке аз дӯстони соҳибрози худ номае навишт. *Ҷомӣ*

**ФОЗИЛА** *а.* فاضله сифати нек, хислати олӣ, афзалият, бартарӣ.

**ФОЗИЛОТ** *а.* فاضلات оби сарշори наҳрҳо, обе, ки дар вақти обхез аз наҳрҳо берун мешорад.

Сад чашма гирифта моя аз ҳар чашмам,
Мавҷа нашиносад ошно дар чашмам.
Аз Нилу Шат аст фозилоташ фозил
В-аз гирья намонд боқие бар чашмам. *Зуҳурӣ*

**ФОИДА** *а.* فائده суд, манфиат; баҳра ва натиҷаи нек (моддӣ ва ғайримоддӣ).

Чун ҳал намешавад ба сухан мушкилоти ишқ,
Дар ҳайратам, ки фоидаи қилу қол чист?! *Ҳилолӣ*

Гуфт: Акнун, ки хасм саф задааст,
Лашкари куфрро чӣ фоида аст? *Мушфиқӣ*

**ФОИДАМАНД** فائدهمند фоидабахш, судбахш, манфиатовар; натиҷаи нек бахшанда.

Ранҷи бефоида чандин макаш, эй хоҷа ҳаким!
Кай бувад марҳами доғи ту маро фоидаманд? *Ҷомӣ*

**ФОИЗ** I *а.* فائض **1.** аз зарф ё чизи дигар берун резанда, саршор, лабрез; фаровон, бисьёр, вофир.

Имшаб шароби васл аст бар ому хос фоиз,
Аз баҳри он ки моҳат бар равзан аст имшаб.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** файзбахш, эҳсонкунанда.

Қодир ба ҳукм бар ҳама кас осмонсифат,
Фоиз ба ҷуд бар ҳама халқ офтобвор. *Анварӣ*

**3.** файзьёб, фоидабар.

... Ба мулоқоти аҳбоб фоиз ва баҳраманд шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФОИЗ** II *а.* فائز **1.** расанда, комьёбшаванда, муваффақшаванда, ноилшаванда; **фоиз шудан** (*ё* **гаштан**) муваффақ шудан, комьёб шудан, ноил гардидан.

Инсон бо ... иҷтиҳод ба ин мартаба фоиз шуд.
*Аҳмади Дониш*

Бар тибқи ваъда боз дар Пишовар ба хидмати сарҷори фаранги фоиз шудам. *Аҳмади Дониш*

**2.** раҳоиёфта, растагор, халосиёбанда.

Мақоми чаҳорӯм аҳли фавз бувад, ки эшонро фоизон хонанд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ФОИЛ** *а.* فاعل **1.** кунанда, омил, соҳиби ҳаракату кор, анҷомдиҳандаи кор.

Ва қуввати феълӣ он ҳол аст, ки андар фоил бувад. *Ибни Сино*

Он бувад ихтиёр дар ҳар кор,
Ки бувад фоил андар он мухтор. *Ҷомӣ*

**фоили хайр** иҷрокунандаи корҳои нек.

Ду аз ӯ дар ниҳод масъуданд,
Фоили хайру манбаи ҷуданд. *Саноӣ*

**2.** *грам.* мубтадо (субъект); *муқобили* **мунфаил** 1, **мафъул** 1.

Умре гузашт, то кай монанди Амри мафъул
Зарби замона хӯрдан аз дасти Зайди фоил?! *Савдо*

**фоилу мафъул** мубтадо ва пуркунанда.

Ғофил аз феълу фоилу мафъул
Ҳифз карда ба ҷони фазл фузул. *Саноӣ*

**фоилу мунфаил** фоил ва мафъул, кунанда ва кардашуда.

З-аввали ҷону охири марҷон
Фоилу мунфаил дар ин ду миён. *Саноӣ*

**ФОИТ** *а.* فائت фавтшаванда, аз даст раванда, гумшаванда; **фоит гардонидан** аз даст додан, гум кардан.

Ҳар кӣ фурсате фоит гардонад, ҳаргиз бар он қодир нагардад. *«Калила ва Димна»*

**фоит гаштан** аз даст рафтан, гум шудан.

[Эрондухт] гуфт: ... Ғарази он маҳозил дар ин таъбир он аст, ки фурсат фоит нагардад.
*«Калила ва Димна»*

**ФОИҚ** *а.* فائق **1.** он кӣ фавқи ҳама чиз бошад, болотар, бартар; беҳтарин, баргузидатарин; беҳтар, афзал.

Шахсе аз миён бархост, ки ... камоле фоиқ дошт.
*Авфӣ*

Ҷаро аз дӯст вомонӣ ба лаззатҳои ҷисмонӣ!
Ғами Лайлӣ хӯрӣ авло, ки шаҳду шаккаре фоиқ.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. ғолиб, забардаст.

Ин малахи зард дар ҳадиат ва ҳила бар маҷмӯи он қавм фоиқ аст. «*Равзат-ус-сафо*»

**фоиқ омадан** ғолиб омадан, забардаст шудан.

Бо ҳазор марди силоҳдор бикӯшидӣ ва фоиқ омадӣ. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ҳар сабаб болотар омад аз асар,
Сангу оҳан фоиқ омад аз шарар. *Румӣ*

**ФОИҲА** *а.* فایحه *муаннаси* **фоеҳ.**

Саид Шамсуддин Муҳаммад мактуби арабии манзум, ки фотиҳаи фоиҳаи сафо ва вафо ... иборат аз он тавонад буд, оварданд. *Восифӣ*

**ФОКИҲА** *а.* فاکهه мева (монанди хурмо, себ, анор, ангур ва ғ.).

**ФОЛ** *а.* فال 1. амали махсуси хурофӣ, ки ба воситаи он кор ё ҳоле (ба некӣ ё бадӣ) гӯё пешгӯӣ карда мешавад, фолгирӣ; 2. шугун, чизе ва ё ҳодисае, ки аз рӯи хурофот нишон ва аломати некӣ ё бадӣ дарояндаи шахс мешумуранд.

Зи баҳри фол агар Хисрав китоби ишқ бикшояд,
Зи аввал сафҳаи ғам достони ман бурун ояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**фол задан** бо амали махсусояндаи касе ё кореро пешгӯӣ кардан.

Ба ноумедӣ аз ин дар марав, бизан фоле,
Бувад ки қуръаи давлат ба номи мо афтад. *Ҳофиз*

**фоли** *чизе* **задан** чизеро боис ё василаи бахти худ шумурдан, бахт ва толеи худро дар чизе донистан.

Фалак таклифи ҷоҳат гар кунад, фоли ҳамоқат зан,
Ки ғайр аз Гов натвонад кашидан бори дуньёро.
*Бедил*

**фол кушодан** (*ё* **кушудан**) фол дидан (бо амали махсус).

Сонб, чӣ кушой гиреҳ аз турраи дилдор,
Накшуда касе фол зи девони қиёмат. *Соиб*

**фол ҷустан** фоли нек ё бад талаб карда ёфтан.

Ба номат ҳунар фоли фархунда ҷуста,
Ба ёдат хирад ҷоми саҳбо гирифта. *Анварӣ*

**фоли худро** *ба касе* **бастан** омад ва пешрафти кори худро ба рафтор ё гуфтори касе вобаста кардан.

Якеро нишон кард бар номи хеш,
Бар ӯ баст фоли саранҷоми хеш. *Низомӣ*

**ба фол гирифтан** масъуд ва бахосият шумурдан, фоли нек ҳисоб кардан чизеро.

Номи туро ба фол гирифтам ва туро ба фарзандӣ пазируфтам. *Авфӣ*

**ба фол доштан** фоли нек ҳисоб кардан, нек ва масъуд шумурдан.

Идро бо меҳргон ҳаст иттифоқу иттисол,
Ҳар дуро доранд аҳли давлату миллат ба фол.
*Муиззӣ*

3. фолкушой.

Дуввӯмӣ гуфто, ки бишнав ҳоли ман,
Қуръаи мирос зан дар фоли ман! *Румӣ*

Қуръаи бандагии хеш ба номам задай,
Ин саодат аҷаб аст, ин чӣ муборак фолест! *Ҳилолӣ*

**ФОЛГӮЙ** فال‌گوی бинанда ва баёнкунандаи фол, фолбиникунанда, фолбин.

На роҳнамой ба кор оядаш, на толеъгир,
На фолгӯй ба кор оядаш, на хобгузор. *Унсурӣ*

**ФОЛИҚУЛАСБОҲ** *а.* فالق‌الاصباح шикофандаи **субҳҳо**; *маҷ. д.* кушоянда, офаринандаи субҳҳо.

Фолиқуласбоҳ Исрофилвор
Ҷумларо дар сурат орад з-он диёр. *Румӣ*
Саводи зулфи сиёҳи ту зоилуззулумот,
Баёзи рӯи чу моҳи ту фолиқуласбоҳ. *Ҳофиз*

**ФОЛИҶ** *а.* فالج 1. гирифтори бемории фалаҷ, он кӣ қисме ё ҷузве аз танаш фалаҷ шуда аз ҳиссу ҳаракат монад.

Ман пираму фолиҷ шудаам, инак, бингар,
Тонулам каж биниву кафта шуда дандон. *Асҷадӣ*

2. бемории фалаҷ.

Фолиҷ — яъне ботил шудани ҳис ва ҳаракати нисфи бадан дар тӯл. «*Тибби Юсуфӣ*»

Кӣ кунад беҳ, чу нест як ҳозиқ,
Пирро фолиҷу ҷавонро диқ. *Саной*

-**фом** فام *шакли дигари* -**вом**; мас. 'сияҳфом', 'зардфом', 'сурхфом', 'минофом'.

**ФОМ** I فام ранг.

Беруни ҷом бинӣ ту аз фоми он нишон,
Чун дар миёни абри тунук қурсаи қамар. *Оғоҷӣ*

**ФОМ** II فام *шакли дигари* **вом**; **фом тӯхтан** қарзро адо кардан.

Ба ҷумла хоҳам якмоҳа бӯса аз ту, бўто,
Ба кич-кич нахоҳам, ки фоми ман тӯзӣ. *Рӯдакӣ*
Ин на аз фом тӯхтан бошад,
Ки ниёзе фурӯхтан бошад. *Саной*

**ФОНА** فانه 1. ҷӯби тахтачамонанди нӯгтез барои осонтар ва зудтар кафондани ҳезум, ғӯла ва ҷӯбҳои дигар; 2. ҷӯбпорае, ки барои устувор кардани сутун, қолиби кафш ва ғ. ба таҳ ё байни онҳо мегузоронанд.

Табоеъ гар сутуни тан сутунро ҳам бибӯсад бун,
Нагардад он сутун фонӣ, к-аш аз тоат занӣ фона.
*Кисоӣ*

Туро хона дин астуدониш, дарун шав
Бад-ин хонаву сахт кун дар ба фона.
*Носири Хисрав*

◇ **аз рӯи шона мезанаду аз таг — фона** *зарб.* дар рӯ ба рӯ суханони мулоим гуфта, дар ғайб бар зидди он ҳаракат кардан, дар ҳузур таърифу дар ғиёб коҳиш кардан.

**ФОНИЗ||ФОНИД || ПОНИЗ || ПОНИД** فانیذ || فانید || پانید || ثانید қанди сафед, шакари сафед, навъе аз ҳалво.

[Дар Ҳиндустон] шакару ангабину пониз ва ҷавзи ҳиндӣ ... сахт бисьёр аст. «*Ҳудуд-ул-олам*»

Зи бунгоҳи Ҳотам яке некмард
Талаб даҳ дирамсанг фониз кард. *Саъдӣ*

**ФОНИЯ** *а.* فانیه *муаннаси* **фонӣ.**

Он чӣ донистам, ҳама дар музахрафоти ботила ва фония будааст. *Аҳмади Дониш*

**ФОНУС** *ю.* فانوس чизи куттимонанди филизии дастадор, ки атрофаш бо шиша, коғаз ва ғ. гирифта шудааст ва дар он чароғ ё шамъи фурӯзон мегузоранд ва шабона бо худ мебаранд, ё ки дар ҷое овезон карда мемонанд.

Магар таркиби фонус аст, ҷоно, устухони ман,
Дарун месӯзадам чун шамъ, пероҳан намесӯзад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **фонуси хаёл** (*ё* **хаёлӣ**) а) фонусест, ки ба даруни он суратҳо мекашанд ва онҳо ба зӯри дуд ва гармӣ мегарданд.

Ба сӯи кулбаам шоме, ки он шамъи висол ояд,
Дилам аз сина берун ҳамчу фонуси хаёл ояд.
*Сайидо*

Шабҳо зи паси парда дар изҳори ҷамоланд,
Хубон ҳама чун сурати фонуси хаёланд.
*Тоҳири Ғанӣ*

б) *киноя аз* осмон.

**ФОНӢ** *а.* فانی **1.** нестшаванда, нобудшаванда; заволпазир, нопойдор.

Арза кардам ду ҷаҳон бар дили корафтода,
Ба ҷуз аз ишқи ту боқӣ ҳама фонӣ донист. *Ҳофиз*

Зи фонӣ вафодорӣ уммед нест,
Ҷӣ суд аз матое, ки ҷовид нест. *Ҷомӣ*

Ҳол он ки ахбор бар ин далолат кунад, ки эшон баъд аз марг фонӣ шаванд. *Аҳмади Дониш*

**2.** тахаллуси Алишери Навоӣ дар ашъори тоҷикии ӯ.

**ФОРИС** *а.* فارس фарасронанда, аспсавор, савораи моҳир, асптоз.

Дар ҳар фазл ӯро фориси он майдон ёфт. *Авфӣ*

З-он бигардонад ба ҳар сӯ он лагом,
То хабар ёбад зи форис аспи хом. *Румӣ*

Ҳамчунин то марди номовар шудӣ,
Фориси майдону марди корзор. *Саъдӣ*

**ФОРИСӢ** فارسی фарасронандагӣ, саворӣ, аспозӣ.

Биё, мутрибо, в-он маи форсӣ,
Ки бар рахши ишрат кунад форисӣ. *Ҷомӣ*

**ФОРИҒ** *а.* فارغ **1.** холӣ, озод аз чизе.

Фориғ мабод дасти ту аз ҷоми пур набид,
Холӣ мабод базми ту аз чангу аз рубоб! *Муиззӣ*

Зи шуғли нола фориғ нестам, то зиндаам, Шоҳин,
Ки мебошад нафас дар синаам чун тори қонуне.
*Шоҳин*

**фориғ омадан** *аз чизе* озод, холӣ ва мустағнӣ будан аз чизе.

... Ин ҳамчунон аст, ки марде дар ҳадди булуғ бар сари ганҷе афтад, ки падар аз ҷиҳати ӯ ниҳода бошад, фараҳе бад-ӯ роҳ ёбад ва дар боқии умр аз касб фориғ ояд. *«Калила ва Димна»*

**2.** бепарво; бехабар.

Агар фориғ бувад сангин дили ту
Зи бахти ман, аҷаб корӣ набошад. *Анварӣ*

Фориғӣ, эй шохи гул, аз нолаҳои Мушфиқӣ,
Гул ҳадиси нолаи булбул намеорад ба гӯш.
*Мушфиқӣ*

**3.** осуда, хуш ва бо роҳат будан, осудахотир, хотирҷамъ.

Модараш гуфт: Ту фориғ бош, ки ман худро аз Марвон бираҳонам. *«Таърихи Табарӣ»*

Ба нимрӯз палав зан, ба шом дигар ош,
Саҳар нахӯд, пас аз кори даҳр фориғ бош! *Савдо*

**фориғ шудан** (*ё* **гаштан**) озод шудан аз чизе, [аз ташвиши чизе озод шудан, осудахотир шудан аз чизе.

Чун Саид аз корҳои Бухоро фориғ шуд, ба Самарқанд ва Суғд рафт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Фориғ намешавад дили пуризтироби мо,
Дар мавҷи ғусса аст мудом ин ҳубоби мо. *Сайидо*

Мехоҳам, ки бахти ман мададгорӣ кунад ва маро тӯъмаи худ сохта, аз андешаи ҷошт фориғ гардад. *«Нигори дониш»*

**дил фориғ кардан** хотирҷамъ ва осудахотир шудан, дил ҷамъ кардан аз парешонхотирӣ ва ташвиши чизе.

Чун Маҳдӣ дил аз кори Муқаннаъ ва сапедҷомагон фориғ кард, саворон фиристод.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ФОРИҒБОЛ** فارغبال хотирҷамъ, осудахотир.

... К-ӯ зи шоҳ эмин асту фориғбол,
Шоҳро сахт фаррух омад фол. *Низомӣ*

Аз мукофоти ғафлати аъмол
Ҳамаро ҷаҳл дошт фориғбол. *Бедил*

**ФОРИҒДИЛ** فارغ دل осудадил, хушдил, бепарво.

Ранги ошиқ чу заъфарон бошад,
Ҳар кӣ ошиқ бувад, чунон бошад;
Рӯи фориғдилон баранг бувад,
Ранги ғофил чу арғувон бошад. *Анварӣ*

**ФОРИҒДИЛӢ** فارغ دلی осудадилӣ, оромӣ, бепарвоӣ.

Ба фориғдилӣ чун баросуд шоҳ,
Суви фуриён зад дари боргоҳ. *Низомӣ*

**ФОРИҒУЛБОЛ** *а.* فارغ البال хотирҷамъ, осудахотир.

Ҷаро дар байзаи тан дар ҳама ҳол
Нишастӣ ҳамчу мурғе фориғулбол. *Бадрӣ*

**ФОРИҚ** *а.* فارق аз ҳам ҷудокунанда, фарқ гузоранда, тамьиздиҳанда.

Дар миён нест аз камоли вифоқ
Фориқе ҷуз тақайюду итлоқ. *Ҷомӣ*

Фарде намондӣ, ки фориқ будӣ миёни хатту сатҳ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФОРСӢ** فارسی **1.** мансуб ба Форс, ки вилоятест дар ҷануби Эрон; **2.** мансуб ба Эрон ва эронинажодон.

Бар форсиён аз ин маонӣ,
Оташ бибарам ба армуғонӣ. *Файзӣ*

**забони форсӣ** забони адабиёти классикии форсу тоҷик; *ниг.* **дарӣ.**

... Ва бад-ин вилоят омад ва номи ӯ Шопур буд ва «пур» ба забони форсӣ писар бошад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ФОРУҚ** *а.* فاروق **1.** фарқкунанда миёни ҳақ ва ботил, тамьиз ва файсалдиҳандаи корҳо.

Гар аз он ҳикмат диле афрӯхтӣ,
Қай чунон форуқ бар ҳам сӯхтӣ. *Аттор*

**2.** лақаби Умар, ки халифаи дуйӯми пайғамбари ислом буд.

Умарро ба лақаб Форуқ хонданд бад-он маънӣ, ки хеҷ кас ҳамчун Умар ҳақро аз ботил ҷудо накардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Рӯзе Умари Форуқ бо тоифаи Яҳуд ... ҳадис мефармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФОСИД** *а.* فاسد **1.** фасодьёфта, вайроншуда, гандида.

Дар хуни дили лаъл, ки фосид нашавад ҳеҷ,
Қаҳри ту гиреҳвор бибандад хафақонро. *Анварӣ*

Адӯро хуни фосид гар наҷӯшид,
Ҳарифи ханҷари ӯ аз чӣ гардид. *Ҳозиқ*

**2.** бад, вайрон, ба роҳи хато ва бадкирдорӣ рафта (оид ба ахлоқ, табиат, фикр ва ғ.).

Зи зикри фикр димоғи латиф пурхалал аст,
Бигир ҷому бимон фикрҳои фосидро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ФОСИЛА** *а.* فاصله **1.** ҷои холии миёни ду чиз, масофаи байни ду чиз.

Оҳаш аз лаб наҷаста фосилае,
Тофт бар қалби кӯҳ зилзилае. *Бедил*

**2.** ҷои бепуштаву кӯҳ, замини пасту ҳамвор.

Кӯҳе буд, се фарсанг тӯли он буд ва ҳеҷ ҷое фосилае набуд дар он. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФОСИҚ** *а.* فاسق фисқварзанда, бадахлоқ, бадкирдор.

Сӯҳбати ошиқ туро ошиқ кунад,
Сӯҳбати фосиқ туро фосиқ кунад. *Румӣ*

То тавонӣ бо уламо ва сулаҳо ва фузало ҳамнишинӣ кун, ки сӯҳбати некон дар ту сироят кунад ва аз золимон ва фосиқон ва фоҷирон дурӣ кун ва канора гир. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Қавли фосиқ маҳалли эътибор набувад.
*Аҳмади Дониш*

**ФОТЕҲ** *а.* فاتح **1.** кушоянда, соҳиби кушоиш; **фотеҳи абвоб** кушояндаи дарҳо; *маҷ.* осонкунандаи мушкилот.

Он хотимаи кор маро хотими давлат,
Он фотиҳаи табъ маро фотеҳи абвоб. *Хоқонӣ*

**2.** ғалабаовар, мусаххаркунанда, фирӯз.

**ФОТИР** I *а.* فاتر суст, забун, нотавон; **хотири фотир** зеҳни кунд, камҳуш, хотир ва зеҳни кам идроккунанда (барои ифодаи шикасти нафс ва хоксорӣ).

Аз ин ҷиҳат дар рафъи шубҳаи ин масъала он чӣ ба хотири фотир расида, дар ин ҷо эрод намуда меомад. *Аҳмади Дониш*

**2.** ширгарм, нимгарм.

Бошад ки миёни зиддайн мутавассит бувад, монанди фотир ва адкан. *Насириддини Тӯсӣ*

**ФОТИР** II *а.* فاطر сириштакунанда, халлоқ, ба вуҷуд оваранда, офаринанда; ҳаётбахш.

Ӯст мар-фитрати туро фотир,
Дониши ӯ муназзаҳ аз хотир. *Саноӣ*

◇ **саҳоби фотир** абри ҳаётбахш.

Бар сипеҳри ақлу раъи ӯ шиҳоби соқиб аст,
Дар ҳавои ҷуд дасти ӯ саҳоби фотир аст. *Муиззӣ*

**ФОТИҚ** *а.* فاتق шикофанда, кушоянда; *маҷ.* ҳалкунанда, иҷрокунандаи тадбирҳо ва умурот.

**ФОТИҲА||ФОТИҲАТ** *а.* فاتحه||فاتحت **1.** оғоз ва ибтидои коре.

Оқил он аст, ки дар фотиҳаи ҳар кор назар бар хотимаи он андозад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Зи бахти хуфта малолам бувад, ки бедоре
Ба вақти фотиҳаи субҳ як дуо бикунад. *Ҳофиз*

Оқил бояд ки дар фотиҳати корҳо ниҳояти ағрози хеш пеши чашм дорад. *«Калила ва Димна»*

**2.** *д.* номи сураи якӯми Қуръон.

Шайх баҳри футӯҳи зумраи хос
«Фотиҳа» хонд он гаҳи ихлос. *Ҷомӣ*

**3.** *д.* дар оғози коре дуо хонда, пешрафт ва хайрияти корро талаб кардан.

Фотиҳа шайхона дам аз ҳақ зада,
Гирди гиребон зеҳи азрақ зада. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** дуои хайр; рухсат ва иҷозат.

Он гоҳ фотиҳаи мударрисро гирифта, ба хонаи шаҳна даромадам. *Аҳмади Дониш*

**ФОФО** فافا чизи некӯ ва бадеъ.

Ту ҳамегӯӣ шеър то фардо
Бахшадат хоҷа ҷомаи фофо. *Булҷавҳар*

**ФОХИР** *а.* فاخر **1.** фахркунанда, боифтихор; бошукӯҳ, мӯҳташам.

Бозургоне фохир бо моле вофир аз ҷониби Эрон меоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар кӣ ӯ андар бало собир нашуд,
Муқбили ин даргаҳи фохир нашуд. *Румӣ*

*2. гаронмоя, ҳар чизи нағз ва қиматбаҳо, ки боиси* фахр аст.

Ҳаҷҷоҷ ҷавоб навишт, ки он чӣ ёд кардӣ, маълум шуд ... аҷабтар саховати ту, ки [чунин] чизе фохир ба даст овардӣ ва ба наздики мо фиристодӣ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Қанизакон бад-ин розӣ шуданд ва либосҳои фохир ва зинатҳои мурассаъ ба вай доданд. *Авфӣ*

**хилъати фохир** либоси бошукӯҳи нафиси қиматбаҳо.

Мунъиме гар ҷомаҳои кӯҳна дарпӯшад, гадост,
Хилъати фохир фақиронро тавонгар мекунад.
*Низомӣ*

**3.** аъло, беҳтарин, барҷаста.

Яке дар санъати кушти гирифтан сар омада ва сесаду шаст банди фохир бидонистӣ. *Саъдӣ*

**ФОХИРА** *а.* فاخره *муаннаси* **фохир.**

Номи Бухоро аз он ҳама маъруфтар аст ва ба ҳеҷ шаҳре аз Хуросон чандин ном нест ва ба ҳадисе номи Бухоро фохира омадааст. (1)
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ФОХТА** فاخته парандаи ёбоии хокистарранги аз кабутар хурдтар, ки дар гардан тавқи сиёҳ дорад; куку, кафтари ёбоӣ.

Чанд ҳазор ҷонвари паранда мисли фохта, қумрӣ, зоғу заған ва ғайри золик буданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Пеши ниҳоли сарви ӯ сарви равон равад зи ҷо,
Фохта зери боли худ сар кашад аз сари ҳаё.
*Сайидо*

**ФОХТАГУН** فاخته گون ба ранги фохта, хокистарранг.

Фохтагун шуд ҳаво зи гардиши хуршед,
Ҷомаи хона бате, ки фохтагун шуд. *Рӯдакӣ*

**ФОХТАЧЕҲР** فاخته‌چهر хушрӯ.

То фохтачеҳрӣ туву товускарашма,
Ишқи ту чу боз асту дили ман чу кабӯтар.
*Муиззӣ*

**ФОШ** فاش **1.** машҳур, маъруф; **2.** ошкор, ошкоро.

Сабук бошу ратли гаронам бидеҳ,
Агар фош натвон, ниҳонам бидеҳ! *Хоҷу*

Тамаъи хом бин, ки қиссаи фош
Аз рақибон ниҳуфтанам ҳавас аст. *Ҳофиз*

Аз сина хурӯш фош бархост,
Фарьёди ҷигархарош бархост. *Файзӣ*

**фош гаштан** *ниг.* **фош шудан; фош кардан** (*ё* **сохтан**) ошкоро кардан, ба ҳама маълум кардан.

Дилам, ки меҳри ту аз ғайри ту ниҳон медошт,
Бубин, ки дида кунад фош пеши ёронаш. *Ҳофиз*

То фош насозам бари бегона ғами ту,
Таҳқиқи хусусияти ман карда ба муҷрим. *Урфӣ*

**фош шудан** (*ё* **гаштан**) а) машҳур шудан, ба ҳама маълум шудан.

Фош шуд номи ман ба гетӣ, фош,
Ман натарсам зи ҷангу аз пархош. *Тоҳири Фазл*

Ба Қобул чу ин достон фош гашт,
Сари марзбон пур зи пархош гашт. *Фирдавсӣ*

... Ки фош гашта ишқи ту ба ҳадди иштиҳорҳо,
Куҷо зи қайди чун туе раҳад дигар шикорҳо!
*Ҳоҷӣ*

б) интишор ёфтан, ривоҷ ёфтан.

Сабаб он ки аҳли Бухоро бо илм шуданд ва илм дар вай фош шуд ва аимма ва уламо мӯҳтарам гаштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ФОҚА||ФОҚАТ** *а.* فاقه||فاقت фақр, камбағалӣ, мӯҳтоҷӣ, нодорӣ, норасоии воситаҳои таъминоти зиндагӣ.

То туро хилъате диҳам дархӯр,
То шавад фақру фоқатат камтар. *Саноӣ*

Рафт соли қаҳту ман дар хушксоли фоқаам,
Лоҷарам имрӯзи ман ҳеҷ аст, фардо ҳеҷ нест.
*Мушфиқӣ*

**ФОҲИШ** *а.* فاحش **1.** қабеҳ, зишт, дар бадӣ аз ҳад гузашта.

Дар рама нуқсоне фоҳиш падид омад. *Авфӣ*

Амир шайх Нуриддин бо он ки шикасти фоҳиш ёфт, вале дил аз ҳукумат барнамедошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** шадид, сахт, даҳшатангез.

Миёни ҳар ду гурӯҳ қитоле фоҳиш рӯй намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФОҲИША** I *а.* فاحشه **1.** *муаннаси* **фоҳиш; 2.** зани бадкора.

**ФОҲИША** II *а.* فاحشه кори зишт ва қабеҳ, кори бад, бадкорӣ.

**ФОҶИР** *а.* فاجر табаҳкор; бадахлоқ, фосиқ.

Бо ҳеҷ фоҷире мусоҳабат нагузин! *«Равзат-ус-сафо»*

На зар деҳ ба мӯҳтоҷи фоҷир, на зӯр,
Мададгории ӯ макун дар фуҷур. *Ҷомӣ*

Гуфт: Бале, марди фосиқ, фоҷир, ғаддор, нобакор, саффок ва золим аст. *Аҳмади Дониш*

**ФОҶИРА** *а.* فاجره *муаннаси* **фоҷир.**

Оқибат фоҷираеро ба ҷанг оварданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФУВОҚ** *а.* فواق ҳиққос, ҳиққичоқ.

Боз гӯям фувоқро ман ҳад,
Ки бар ин қавл н-оварад кас рад. *Саноӣ*

Чун сурохӣ ба фувоқ омада хун дар даҳанам,
З-он шумо заҳри рагаш ҷоми балоед ҳама. *Хоқонӣ*

**ФУГОН** فوگان *ниг.* **фуққоъ.**

Меборад аз даҳонат хазу эдун
Гуӣ, ки сар кушоданд фугонро. *Лабибӣ*

**ФУЗАЛО** *а.* فضلا *ҷ.* **фозил** 3.

Майли ӯ бо уламо, фузало ва аҳли дониш будӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Фазли Ҷомӣ бас ин қадар, ки кунад
Хӯшачинӣ зи хирмани фузало. *Ҷомӣ*

**ФУЗЗОЛ** *а.* فضال *ҷ.* **фозил** 3.

Миёни маҷмаи фуззол ҳуҷҷат орам ман,
Ки ҳазрати ту беҳ аз равзаҳои ҷаннот аст. *Муиззӣ*

**ФУЗОЛА** *а.* فضاله чизи зиёдатӣ, боқимондаи чизе.

Уҷолаест зи азмаш ҳама шитоби фалак
Фузолаест зи ҷазмаш ҳама даранги замин. *Қамарӣ*

**ФУЗУД** فزود афзоиш.

Дар миёни ҳарими ҳурмати ӯ
Аз барои фузуди ҳашмати ӯ
Дасти ӯ бо қалам чу ёр шавад,
Бар маонӣ сухан савор шавад. *Саноӣ*

**ФУЗУДАГӢ** فزودگی афзоиш, зиёдшавӣ.

Лек медид аз ӯ рабудагие,
В-андар он ҳар дамаш фузудагие. *Ҷомӣ*

**ФУЗУДАН** فزودن *ниг.* **фазоидан.**

**ФУЗУЛ** *а.* فضول **1.** касе, ки ба корҳои дигарон бесабаб мудохила мекунад; забондароз, пургӯй, сафсатагӯй, лаққӣ.

Ман ӯро либос накунам, то фузул нашавад ва хештаншинос барояд. *Авфӣ*

Дар ҷаҳон аҳли фазл ноёбанд,
Гӯш бар ҳар фузул натвон кард. *Ҷомӣ*

Фузуле ба оини корогаҳон
Ба лофи сухан буд гарми баён. *Бедил*

**2.** гапҳои барзиёд, сафсата, гапҳои бемаънӣ.

Худ ту донӣ, аз ту шуд радду қабул,
Ман чӣ гӯям пеши ту ҳарфи фузул. *Румӣ*

Ҳар ду дар маоиби Мансур фузул пардохтанд ва ҷамъеро ба халъ ва азли ӯ даъват карданд ва ҳама мувофиқ ёфтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз паёми фузули худ тар гашт,
Ҳамчу ранг аз шикасти дил баргашт. *Бедил*

**3.** зиёдаталабӣ, орзу ва талабҳои барзиёд.

Шатраба гуфт: ... Ҳар ки аз дунъё ба кафоф қонеъ нашавад ва дар талаби фузул истад, чун ма-

гас аст, ки ... дар гӯши пили маст равад, то ба як ҳаракати гӯши пил кушта шавад.
*«Калила ва Димна»*

**4.** шахси номатлуб; *маҷ.* рақиб.

Фузул бин, ки ҷое ҳамебарад худро,
Ки зери пои саги кӯи дӯст ҷои ман аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФУЗУЛӢ** فضولى **1.** сергапӣ; беҳуда мудохила кардан ба корҳои дигарон, забондарозӣ.

Ба соҳибрӯию соҳибқабулӣ
Нашояд кард меҳмонро фузулӣ. *Низомӣ*

На фузулӣ кунам, на фитнагарӣ,
На саломи тамаъ, на қасди никор. *Камоли Исмоил*

**2.** зиёдаталаб, одаме, ки дар корҳо ва муносибатҳо аз ҳадди эътидол берун меравад.

Он фузулӣ ба гарданам печид,
Бори дигар ваболи ман гардид. *Бедил*

**ФУЗУН** فزون *шакли дигари* **афзун.**

Маялфанҷ душман, ки душман яке
Фузун асту дӯст ар ҳазор, — андаке. (1)
*Абӯшакури Балхӣ*

Ғами ишқи ту дар ҷон ҳеҷ кам нест,
Чӣ ҷои кам, ки ҳар соат фузун аст. (2) *Анварӣ*

Зи дебои румӣ ба пешаш савор
Рада баркашида фузун аз ҳазор. (2) *Фирдавсӣ*

**фузун будан** *аз касе, чизе* зиёдтар будан аз чизе ва ё касе ба миқдору мартаба ва ё хислате.

Гарчи хубон зи маҳ фузун бошанд,
Пеши он моҳи ман забун бошанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фузун гаштан** *ниг.* **фузун шудан; фузун кардан** *аз касе* афзоиш додан, аз касе ба миқдору мартаба зиёд кардан.

Кам нашуд бе лаби ширини ту ҷон кандани ман,
Ваҳ, ки ин шева зи Фарҳод фузун кард маро!
*Фузулӣ*

**фузун шудан** (*ё* **гаштан**) афзоиш ёфтан; аз чизе зиёд(тар) шудан.

Агар сол гардад фузун аз ҳазор,
Ҳамин аст роҳу ҳамин аст кор. *Фирдавсӣ*

Маро аз чиҳил шуд фузун солиён,
Басе дидам аз даҳр суду зиён. *Савдо*

**ба фузун будан** дар афзунӣ будан, беш ва зиёд шудан.

Шуд он замона, ки ӯ шод буду хуррам буд,
Нашоти ӯ ба фузун буду бим нуқсон буд. *Рӯдакӣ*

**дар фузун бод!** дар афзунӣ бод!, беш ва зиёд шавад!

Ҳусни ту ҳамеша дар фузун бод,
Рӯят ҳамасола лолагун бод! *Ҳофиз*

**ФУЗУНӢ** فزونى *шакли дигари* **афзунӣ.**

Бидод мири Хуросонш чил ҳазор дирам,
Дар ӯ фузунии як панҷ мири Мокон буд. *Рӯдакӣ*

Яке бар фарозу яке дар нишеб,
Яке бо фузунӣ, яке бо нињеб. *Фирдавсӣ*

**фузунӣ кардан** аз ҳад зиёд шудан.

Ғам мекунад фузунӣ, эй дӯстон, худоро,
Шояд ниҳуфта монад ин рози ошкоро. *Махфӣ*

**ФУЗӮҲ** *а.* فضوح расвоӣ, фазиҳат.

Кӯҳҳоро ҳаст з-ин тӯфон фузӯҳ,
Ку амоне, ҷуз ки дар киштии Нӯҳ?! *Румӣ*

**ФУҚОҲАТ||ФАҚОҲАТ** *а.* فكاهت ширингуфторӣ, хуштабъӣ, зарофат.

Мартабаи васат, ки маҳмуд аст ... соҳиби ин мартаба ба сифати зарофат мавсуф ва симати фукоҳат мавсум. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФУЛК** *а.* فلك киштӣ; кема.

Ҷон нигаҳ доштан зи мулк беҳ аст,
Дурри дарьё зи ҷӯби фулк беҳ аст. *Саноӣ*

Нӯҳро мавҷи сиришкам бар канор афкандааст,
З-он ки фулки нӯҳ фалакро бишканад тӯфони мо.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ФУЛЛА** فله *ниг.* **фалла.**

**ФУЛОН||ФАЛОН** *а.* فلان *ҷонишини номуайянӣ* шахси ё чизи номаълум.

Ба ҳоҷиби дари хилватсарои хос бигӯ:
Фулон зи гӯшанишинони хоки даргаҳи мост.
*Ҳофиз*

Уфтод маро бо ту ҳамон қисса, ки мардум.
Гӯянд: Фулон гулханӣ андешаи шаҳ дошт! *Ҷомӣ*

**фулону баҳмон** (*ё* **беҳмадон**) ину он, фалон ва фалон (чиз ё кас).

Акл дамсоз, зӯру бӯҳтон нест,
Пардапӯши фулону баҳмон нест. *Саноӣ*

**ФУЛОНАК||ФАЛОНАК** فلانك *шакли тасғири* **фулон||фалон; фалонаку баҳмон** фалончаву бисмадонча.

Аз паи ҷоҳу хидмати султон,
На барои фалонаку баҳмон ... *Саноӣ*

**ФУЛОНӢ||ФАЛОНӢ** فلانى он шахси номаълум.

Гуфтӣ, ки фулонӣ, диҳамат банда фулунӣ,
Қ-аз вай ба чуз аз нашъаи бисьёр надидам.
*Яҳьёи Кошӣ*

**ФУЛУНӢ** *а.* فلونى моддаи таркибии кайфовар.

**ФУЛУС** *а.* فلوس *ҷ.* **фалс 1.**

Дар ин коргоҳи фусуну фусус
Зи мис сохтам панҷ ганҷи фулус. *Ҷомӣ*

Нест қадре ба аҳли фазлу ҳунар
Назди аҳли замон ба қадри фулус. *Васлӣ*

**ФУЛФУЛ** فلفل *ниг.* **филфил.**

**ФУНДУҚ** فندق **1.** донаи гирди майда аз ҷинси ҷавз, ки мағзи он хӯрда мешавад ва пӯчоқаш сахти сурхтоб аст.

Ва дар ин чаҳорбоғҳо меваҳои алвон фаровон — аз ношпотӣ ва бодом ва фундуқ ва гелос ва унноб.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Аз фундуқи лаби ту нахезад ба ҷуз набот,
Дар писта чун ки ҳеҷ нагунҷад магар сухан.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *киноя аз* сарангушти ҳинобаста.

*Даҳ ангушташ чу ду мошураи оҷ,*
Ба сар-бар ҳар якеро фундуқе тоҷ.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **фундуқ бастан** *киноя аз* ҳино молидан ба сарангуштон; **фундуқ задан** ангушти шаҳодат ва ангушти миёнаи дасти ростро як ҷо ба болои ангушти шаҳодат ва ангушти миёнаи дасти чапи муштшуда монда ба навъе задан, ки садои махсуси қарсакмонанд барояд, чунон ки раққосон дар вақти рақс мекунанд.

Фалак фундуқзанон дар аҳди пирӣ
Ба ситаш рақси даврон менамояд.
*Шарафуддини Алии Яздӣ*

**ФУНДУҚӢ** فندقی: **фундуқӣ кардан** *ниг.* **фундуқ (фундуқ бастан).**

То ки сарангушти гул карда хазон фундуқӣ,
Кард чаман пурнигор панҷаи дасти чинор. *Фиғонӣ*

**ФУНУДАН** فنودن **1.** фирефта шудан; **2.** мағрур гардидан.

Бифунудаш ба ҷаҳон бар дираму обу замин,
Дили ту бар хираду донишу хубон бифунуд.
*Рӯдакӣ*

**ФУНУН** *а.* فنون *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **фан(н).**

Нигори хешро гуфтам: Нигоро,
Наям ман дар фунуни ишқ ҷоҳил. (3) *Манучеҳрӣ*

Маро бо ҷамоате муҷоласат буд ва дар фунуни улум мубоҳасат мерафт. (3) *Авфӣ*

**2.** гунаҳо, навъҳои чизе.

Тадбири вузаро ва фунуни зулму тааддӣ, ки ба ҳар сабабе ва иллате дастовез сохта, вилоятро хароб мекарданд, ... бар сабили иҳмол ёд кунем.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**фунуни макр** роҳҳо ва навъҳои макр.

Ва мардумон дар назди ӯ [шайх] ҳозир гашта, корҳои худ аз ӯ суол кунанд, ӯ ҳар касро ба чизе, ки салоҳи ӯ дар он бошад, ишорат кунад, аз он ки ӯ ҳама фунуни макрро нек донад ...
*«Ҳазору як шаб»*

**ФУОД** *а.* فؤاد дил, қалб.

Адӯтро гаҳи тадбир гардад андеша
Ба сони хурдаи алмос дар замими фуод.*

**ФУРЗА||ФУРЗАТ** *а.* فرضه||فرضت **1.** ҷои даромадани киштӣ ба дарьё, ҷои саворшавӣ ба киштиҳо, бандар.

Аз мавҷи ғам наҷот касероcт, к-ӯ ҳанӯз
Бар шатти кавну фурзаи олам наёмадаст. *Хоқонӣ*

**2.** макони махсус дар шаҳр ва ё бандар, ки аз савдогарон боҷ меситонанд, гумрук, боҷхона.

Ҳазор динор аз фурзаи шаҳри Ғазнин ба султон доданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФУРОТ** *а.* فرات **1.** оби хуштаъм, ширин ва гуворо; **2.** дарьё.

Баҳоре ёфтам, з-ӯ бар нахӯрдам,
Фуроте дидаму лаб тар накардам. *Низомӣ*

**3.** номи дарьёи бузурге дар Байннаннаҳрайн.

Аз яке сӯ раванда оби Фурот,
Ба гуворандагӣ чу оби ҳаёт. *Низомӣ*

**ФУРС** فرس эронӣ; форсӣ; забони форсӣ.

**ФУРСАТ** *а.* فرصت **1.** вақти мувофиқ, мавқеи муносиб ва мусоид барои иҷрои коре.

Ман фурсат талабидам ва галаи шутури ӯро бидуздидам. *Авфӣ*

Аз карон то ба карон лашкари зулм аст, вале
Аз азал то ба абад фурсати дарвешон аст. *Ҳофиз*

**фурсат ғанимат донистан** (**ё шумурдан**) вақти мусоидро аз даст надодан.

Дило, то метавон имрӯз фурсатро ғанимат дон,
Ки дар олам намедонад касе аҳволи фардоро.
*Ҳилолӣ*

Фурсат шумар ғанимату доди нашот деҳ,
Ҳайрони ин хаёл зи анҷоми кор чист? *Махфӣ*

**2.** вақт, маҷол, муддат.

Саҳл мабин гунбади фирӯзаро,
Қадр бидон фурсати ҳаррӯзаро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Шуд фасли гул, азимати сайри чаман кунед,
Гар фурсат аст, ҳафтае он ҷо ватан кунед! *Шоҳин*

Бар бод рафт дар ғам, ёрон, захираи умр,
Бошад, ки гардиши чарх фурсат диҳад шуморо.
*Махфӣ*

**фурсат аз даст додан** вақтро ғанимат нашумурдан, кореро дар мавриди мусоид ба ҷо наовардан.

Фурсат аз даст мадеҳ, бар сарат он шӯх омад,
Эй сиришк, аз мижа гар қасди чакидан дорӣ.
*Малеҳо*

**ФУРСОН** *а.* فرسان *ҷ.* **форис.**

Чун дар маҳофили уламо ва фузало, ки майдони фурсони камолоти инсонист, ҳозир шавад, ... муҷмалан аз хосияти нутқ барӣ ва орӣ монад.
*«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ФУРУД** فرود *ниг.* **фурӯд.**

**ФУРУДХОНА** فرودخانه *ниг.* **фурӯдхона.**

**ФУРУДӢ** فرودی *ниг.* **фурӯдӣ.**

**ФУРУЗД||ФАРАЗД** فرزد гиёҳи худрӯе, ки дар миёни киштзор ва дар лаби ҷӯйҳо мерӯяд.

Фурӯтар зи Кайвон туро Урмазд,
Ба рахшонии лола андар фаразд.
*Абӯшакури Балхӣ*

*Варо подшо ном кард Урмузд,*
Ки сарве буд андар миёни фурузд. *Фирдавсӣ*

**ФУРУНҶ** فرنج атрофи даҳан, лунҷ, пӯз (тумшуқ).

Сар фурӯ бурдам миёни обхар,
Аз фурунҷи манш хашм омад магар. *Румӣ*

**ФУРУСИЯТ||ФУРУСАТ** *а.* فروسیت||فروست асптозӣ.

Исмоил ба мартабаи рушду булуғ расид ва тир андохтану фурусият таалллум намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФУРУШ** *а.* فروش *ҷ.* **фарш 1.**

Айнулмулк ... ба андохтани фуруш ва обпошӣ ва тартиб додани табақҳои хушбӯй ... машғул гардид.
*«Таърихи Фаришта»*

Ман низ ба андарун рафтам, хонае дидам аз фуруш ва зуруф ороста. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ФУРУҶ** *а.* فروج *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **фарҷ.**

Як бор онҳоро дар хандақ рехтанд ва фуруҷ ва завоёи онро ба хору хошок мепӯшиданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** авратайн, андомҳои ниҳонии инсон.

Фармонҳои мулук дар фуруҷ ва димоъ ва амвол ва амлоки ҷаҳониён равон бошад.
*«Калила ва Димна»*

**ФУРҚАТ** *а.* فرقت ҷудоӣ, ҳиҷрон, дурӣ.

Даъвии зиндадилӣ аз ту накӯ нест, Камол,
Гар шаби фурқати ҷонон сари болин дорӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

Чӣ гуна дил канам аз васл, эй санам, ки дилам,
Ба фурқати ту ҳазину ба васли ту шод аст. *Шоҳин*

**ФУРҚОН** *а.* فرقان **1.** фарқкунандаи ҳақ аз ботил ва шар аз хайр.

Фурқони дилат зи насху таҳриф
Чун лавҳи саломат аст маҳфуз. *Ҳоҷӣ*

**2.** *д.* яке аз номҳои Қуръон.

**ФУРӮ** فرو **1.** зер, поин; ба зер, ба поин.

Омад аз боми қаср зуд фурӯ,
Ҷониби Ҳусн рафту манзили ӯ. *Мушфиқӣ*

**фурӯ будан** овезон будан, дароз будан.

Остин ва доман аз сари даст ва шитоланг фурӯ буд, ба корд бибурид. *Аҳмади Дониш*

**фурӯ бурдан** а) поин овардан; хам кардан; паст фаровардан.

Чу хуршеди рахшон бигустард пар,
Сияҳ зоғи паррон фурӯ бурд сар. *Фирдавсӣ*

б) балъидан, даркашидан, фурӯ додан.

Фурӯ мебурд хуш Фарҳоди мискин
Шароби талхро бар рӯи Ширин. *Хисрави Деҳлавӣ*

в) кандан, кофтан, ҳафр намудан.

Бифармуд, то чохе амиқ фурӯ бурданд. *Авфӣ*

Чоҳ фурӯ бурд ва ононро дар он чоҳ кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**фурӯ гоштан** поин ғелондан.

Аз он кӯҳ ғалтон фурӯ гоштанд,
Мар-он хуфтаро кушта пиндоштанд. *Фирдавсӣ*

**фурӯ кӯфтан** афшонидан, задан.

Хурӯси ғунуда фурӯ кӯфт бол,
Духулзан бизад бар табира давол. *Низомӣ*

**фурӯ овардан** аз боло ба поин овардан, фуровардан.

Гар бувад ҳамчу маҳ ба авҷи баланд,
Орам ӯро фурӯ ба ҳамми каманд. *Ҷомӣ*

**фурӯ овехтан** хам кардан, поин овардан.

Рафт бар бому фурӯ овехт сар,
Гуфт ӯро: Дар чӣ корӣ, эй падар? *Румӣ*

**фурӯ омадан** поин рафтан, ба зер омадан; афтидан, рехтан.

Санг бар сари эшон фурӯ омад ва ҳар нӯҳ бимурданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**фурӯ рафтан** а) ба поин рафтан, нишеб шудан, ба зер рафтан, ба даруни чизе даромада рафтан, ғӯтидан.

Поят ба кадом гил фурӯ рафт,
Қ-андар қадамат ҳазор ҷӯ рафт? *Шоҳин*

б) *маҷ.* дуқат шудан, таъзим кардан.

Фурӯ рафт Рустам, бибӯсид тахт,
Ки эй пурҳунар шоҳи бедорбахт! *Фирдавсӣ*

**фурӯ рехтан** а) ба зер рехтан; б) *маҷ.* фарсуда шуда, тамоман рехтан.

Фурӯ рехт он тоза гулҳо зи бор
Ва з-он нору наргис баромад ғубор. *Низомӣ*

Эй дида, фурӯ рез ҳар он об, ки дорӣ,
Қ-ин оташи андӯҳ зи ман дуд баровард. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фурӯ шудан** а) афтидан, фурӯ нишастан; б) ғарқ шудан.

... Ва табиӣ он бувад, ки ӯро аз худ бувад, чунон ки фурӯ шудани санг ба об ва бар шудани оташ ба ҳаво. *Ибни Сино*

в) ба даруни замин рафтан.

Ганҷи Қорун, ки фурӯ мешавад аз қаҳр ҳанӯз,
Хонда бошӣ, ки ҳам аз ғайрати дарвешон аст. *Ҳофиз*

Ногаҳон олати зироати ӯ
Бар замин шуд фурӯ дар он такупӯ. *Ҷомӣ*

**фурӯ шудани офтоб** ғуруб кардани офтоб.

Фурӯ шуд офтобаш дар снёҳӣ,
Буна бар хок бурд аз тахти шоҳӣ. *Низомӣ*

**фурӯ ҳиштан** а) поин овардан; ба тарафи поин задан.

Фохта бар сарв шоҳруд баровард,
Захма фурӯ ҳишт зандвоф ба танбӯр. *Рӯдакӣ*

б) овехтан, овезон кардан; овезон шудан.

Дар он ҷойгоҳ буте буд, дар он ҳафт гарда фурӯ ҳишта. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳамон мӯи чун барфро аз шараф
Фурӯ ҳишта машшота аз ҳар тараф. *Савдо*

в) тарк кардан; гузоштан, партофтан, бас кардан.

Фурӯ ҳишт ҷое, ки буд ҷои базм,
Аз он базмгаҳ рафта будаш ба разм. *Фирдавсӣ*

Хандону тозарӯ бош,
Хашму ғазаб фурӯ ҳиш! *Савдо*

**2.** паст, дун, пастдараҷа.

В-ар ҳадиси хуш бигӯяд бо фурӯтар чокаре,
Қадри ӯ бартар зи қадри хисравони Чин кунад. *Ломеӣ*

Кунад, вежа, нажоди покгавҳар
Аз он гавҳар, ки ӯ дорад фурӯтар. *Фахриддини Гургонӣ*

◇ **фурӯ бастан** бастан, пӯшидан; пӯшондан.

Дар фурӯ банд зи бегона, ки аз даври самоъ
Дур беҳ, ҳар кӣ на аз доираи асҳоб аст. *Ҷомӣ*

**дастро** *аз чизе* **фурӯ бастан** даст кашидан аз чизе.

Зи сар карда берун таманнои тоҷ,
Фурӯ баста даст аз қабули хироҷ. *Ҷомӣ*

**фурӯ гирифтан** а) дастгир кардан.

Амми худро фурӯ гирифт, ӯ низ дар банд бимурд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Кард бар вай ба сони боз камин,
То фурӯ гирадаш ба чанголи кин. *Ҷомӣ*

б) паҳн шудан; дар бар гирифтан, фаро гирифтан.

Қайсар вазири худро гуфт, ки хабари саховати Ҳотам дар арабу аҷам фош шуда ва сити ҷавонмардӣ ва мурувваташ аз Қоф то Қоф фурӯ гирифта. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**фурӯ гузоштан** а) тарк кардан, сар додан, ба ҳоли худ вогузоштан.

Ё бахти ман тариқи муҳаббат фурӯ гузошт,
Ё ӯ ба шоҳроҳи ҳақиқат гузар накард. *Ҳофиз*

б) афв кардан, бахшидан.

Ҳофиз, шаробу шоҳиду риндӣ на вазъи туст,
Филҷумла мекунию фурӯ мегузорамат. *Ҳофиз*

**фурӯ гуфтан** бозгуфтан, ҳамаро ба таври ошкор ва нуқта ба нуқта гуфтан, сар то сар гуфтан.

Чӣ гӯй, бо ту даргирад, ки аз банде бурун оям,
Ғаме бо ту фурӯ гӯям, даме бо ту баросоям. *Анварӣ*

**фурӯ дидан** сар то сар ва тамом дидан, он чиро, ки дар поён ҳаст дидан.

Дил, ки зи пастӣ суи боло шитофт,
Ҳар чӣ фурӯ дид, ҳама ҳеҷ ёфт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**фурӯ зодан** таваллуд ёфтан.

Ҳамон соат, ки аз модар фурӯ зод,
Мар-ӯро модараш бо дигарон дод.
*Фахриддини Гургонӣ*

**фурӯ кашидан** нигоҳ доштан аз ҳаракат, истоёндан, ҷилави чизеро кашидан, боздоштан.

Сарманзили фароғат натвон зи даст додан,
Эй сорвон, фурӯ каш, к-ин раҳ карон надорад.
*Ҳофиз*

**фурӯ мондан** а) моту мабҳут шудан, ҳайрон шудан.

Зи фарри Сиёвуш фурӯ монданд,
Бар ӯ-бар басе офарин хонданд. *Фирдавсӣ*

б) оҷиз шудан.

[Амри Лайс] гуфт: Ҳаметохтам, асбам фурӯ монд, фурӯд омадам ва хуфтам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Яке ход мурғи ҳавоишикор
Фурӯ монд аз заъфи пирӣ зи кор. *Ҷомӣ*

**фурӯ мурдан** хомӯш шудан (дар бораи оташ).

Чу аз зулфи шаб боз шуд тобҳо,
Фурӯ мурд қандили меҳробҳо. *Манучеҳрӣ*

**фурӯ нишастан** а) паст шудан, ҳолати сукун ва оромӣ гирифтан.

Ғубори ин ошӯб ба суҳулат фурӯ нахоҳад нишаст. *Бедил*

б) хомӯш шудан (-и оташ, қаҳру ғазаб ва ғ.).

Оташи хашм, ки дар беша афтод, тару хушк хоҳад сӯхт ва ба оби ҳилм фурӯ нахоҳад нишаст. *«Фатҳнома»*

Оташи мухолафаташ ба обе, ки аз сарчашмаи эҳсони подшоҳӣ мутарашшеҳ шуд, фурӯ нишаст. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**фурӯ нишондан** хомӯш кардан (дар бораи оташ, хашму ғазаб ва ғ.).

Ин маҳалла бисӯхт, чунон ки фурӯ нишондан мутаазир шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**фурӯ пажмурдан** а) афсурда шудан; б) мурдан.

Магар к-ин балоҳо зи ман бигзарад,
Ки тарсам равонам фурӯ пажмурад. *Фирдавсӣ*

**фурӯ хондан** сар то сар хондан, тамом хондан; донистан.

Ҳама мазмуни дил шаҳре фурӯ хонд,
Ки мӯҳри сабр бар унвони ман нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**фурӯ хӯрдан** худдорӣ кардан аз изҳори чизе, сабру тоқат овардан (кардан).

Фурӯ хӯрад, ки бурун надҳад аҳли дил оҳе,
Ки гар бурун фиғанад, шӯъла бар симок равад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Сӯфиёнро бар сар чизҳо мегузарад ва фурӯ мехӯранд. *«Таърихи Фаришта»*

**фурӯ чидан** ҷо ба ҷо гузоштан, ба тартиб овардан ва тартиб додан.

Зи тораш паи тоири инбисот
Тараннум фурӯ чида доми нашот. *Бедил*

**фурӯ шумурдан** сар то по шумурдан, тамом ва пурра шумурдан.

Як-як ҳамаро фурӯ шуморанд,
В-он гаҳ зи канора гӯш доранд. *Файзӣ*

**фурӯ шустан** тамом шустан, тоза кардан.

Аз носияи коҳрабо, гарчи табиист,
Саъи ту фурӯ шӯяд ранги яраҷонро. *Анварӣ*

З-он ҳадиси талх мегӯям туро,
То зи талхиҳо фурӯ шӯям туро. *Румӣ*

**ФУРӮБАСТА** فروبسته 1. ба ҳам баста, пӯшида.

Ҳам ҷамра баровард фурӯбурда нафасро,
Ҳам фохта бикшод фурӯбаста забонро. *Анварӣ*

2. *маҷ.* чигилшуда; сарбаста, мушкил.

Бувад оё ки дари майкадаҳо бикшоянд,
Гиреҳ аз кори фурӯбастаи мо бикшоянд? *Ҳофиз*

**ФУРӮБАСТАГӢ** فروبستگی чигилӣ; сарбастагӣ, мушкилӣ.

Чу ғунча гарчи фурӯбастагист кори ҷаҳон,
Ту ҳамчу боди баҳорӣ гиреҳкушо мебош! *Ҳофиз*

**ФУРӮГУЗОШТ** فروگذاشت чизи аз даст додашуда; кӯтоҳӣ ва норасоӣ дар коре, чизе (дар натиҷаи ғафлат, мусоҳила ва ғ.).

Пири Ғӯрӣ ... гуфт: ... Дар ин навбат аз умарои ту ба навъе ҷонсупорӣ ва давлатхоҳӣ ба зуҳур хоҳад расид, ки талофӣ ва тадоруки фурӯгузошти собиқ бишавад. *«Таърихи Фаришта»*

**ФУРӮД||ФУРУД** فرود зер; ба зер; паст.

Гарчи нахоҳад дили ту, з-они туст
Ҳар чӣ бар аз хоку фуруд аз самост. *Фаррухӣ*

Даромад дар он ҷои некон фуруд,
Фиристод наздики эшон дуруд. *Фирдавсӣ*

**фуруд овардан** а) нузул кунондан, аз боло ба поин расонидан; нишондан.

Чун Қубод бирасид, зан аз хайма берун давид ва инонаш гирифта фуруд овард ва моҳазаре, ки дошт, ҳозир кард. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

б) ба зер овардан, афтондан.

Боми хона ба ғарра бардорад,
Ба лагад бомро фуруд орад. *Саноӣ*

**фуруд омадан** а) фуромадан, поин омадан, аз чизе ба поин омадан.

Он зан аз дуккон фуруд омад чу бод,
Пас фаларзангаш ба даст андарниҳод. *Рӯдакӣ*

Сараш бишикаст ва хун фуруд омад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) ба зер омадан, (аз асп) фурӯ омадан; в) нузул кардан, таваққуф намудан.

[Амир Наср] чун амир Исмоилро наёфт, ба Байканд рафт ва он ҷо фуруд омад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **дар худ фуруд гаштан** дар андешаи амиқ рафтан, фикру андешаи чуқур кардан.

Рафт дар худ фуруду ҳайрон гашт
В-аз чунон пурсише пушаймон гашт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ФУРӮДАСТ** فرودست зердаст, заиф, забун, оҷиз, дастнигар.

Гар азим аст аз фурӯдастон гуноҳ,
Афв кардан аз бузургон аъзам аст.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

Дар чаман сарв аз фурӯдастони ӯст,
Хешро чандин чӣ боло мекашад. *Шоҳӣ*

**ФУРӮДИН** فرودین зерин, поёнӣ; ◇ **боди фурӯдин** боди ғарбӣ.

Гетит чунин омад гарданда бад-ин сон,
Ҳам боди барин омад, ҳам боди фурӯдин. *Рӯдакӣ*

**ФУРӮДХОНА||ФУРУДХОНА** فرودخانه бошишгоҳи муваққатӣ, хобгоҳ, кӯшхона.

Хисравхон ... ба арз расонид, ки аксар авқот банда то дер вақти шаб дар хидмат мебошам ва баъд аз он ки рухсат ҳосил кардам, ба хона наметавонам рафт ва дар ҳамин ҷо дар фурӯдхона, яъне шабхонаи худ мебошам. *«Таърихи Фаришта»*

**ФУРӮДӢ||ФУРУДӢ** فرودی пастӣ, зерӣ.

Фурӯтар ва бартар он гоҳ бувад, ки яке ба фурӯдӣ наздиктар бувад. *Ибни Сино*

**фурӯз** فروز *асоси замони ҳозираи* **фурӯхтан** II.

**ФУРӮЗ** فروز фурӯзонӣ, нурдиҳандагӣ, рӯшноибахшӣ.

Ҷону тан худро шиносад вақти рӯз,
Дар либоси худ дарояд бо фурӯз. *Румӣ*

**ФУРӮЗАНДА** فروزنده *сифати феълии замони ҳозираи* **фурӯхтан** II; **фурӯзандаи корзор** ба ҷӯшу хурӯшоварандаи майдони ҷанг.

Чу Гургини корозмуда сувор,
Чу Бижан фурӯзандаи корзор. *Фирдавсӣ*

**ФУРӮЗАНДАБАХТ** فروزنده‌بخت саодатманд, хушбахту хуштолеъ.

Бибӯсид дасти шаҳу пои тахт,
Бипурсид шоҳи фурӯзандабахт. *Хоҷу*

**ФУРӮЗАНДАТАБЪ** فروزنده‌طبع олитабъ, олитабиат, равшанзамир.

Надимон — бузургони аслигуҳар,
Фурӯзандатабъони соҳибназар. *Хоҷу*

**ФУРӮЗИНА** فروزینه ҷӯбпора, параха, коғазу пахта ва хасу хошок, ки воситаи даргиронидани оташ мегардад, пешдаргирон.

Шарареро, ки ҷаст з-оҳану санг,
Бе фурӯзина мушкил аст даранг. *Ҷомӣ*

**ФУРӮЗОН** فروزان дар ҳолати рӯшноидиҳандагӣ будан, дурахшон, тобон, равшан.

Дурафшон шуда маҳ бар ин сайри боғ
Чу дар дасти занҷӣ фурӯзон чароғ. *Хоҷу*
То фурӯзон бувад, ҷаҳонтоб аст,
Равнақафзои базми асбоб аст. *Бедил*

**ФУРӮКАШ** فروکش аз сафар бозистодан, манзил кардан; иқомат; **фурӯкаш кардан** манзил кардан, иқомат намудан.

Дил гуфт: Фурӯкаш кунам ин шаҳр ба бӯяш,
Бечора надонист, ки ёраш сафарӣ буд. *Ҳофиз*

Иқболхон ба фароғи хотир дар Деҳлӣ фурӯкаш карда, ба умури мамлакат пардохт.
*«Таърихи Фаришта»*

**ФУРӮМОНДА** فرومانده **1.** ҳайрон, ҳайроншуда; **2.** дармонда, ба аҳволи танг дучор омада; оҷиз, дармонда.

Шунидам, ки бар дашти Санъо Ҷунайд
Саге дид барканда дандони сайд;
Зи нерӯи сарпанҷаи шергир
Фурӯмонда, оҷиз чу рӯбоҳи пир. *Саъдӣ*

Гоҳе аз фикри зан фитода ба банд,
Гаҳ фурӯмонда дар ғами фарзанд. *Ҷомӣ*

... Чунончи расми фурӯмондагон бошад, ёре ва мададгоре меҷуст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ФУРӮМОНДАГӢ** فروماندگی ба аҳволи танг мондан, дармондагӣ, оҷизӣ.

Фурӯмондагонро дарун шод кун,
Зи рӯзи фурӯмондагӣ ёд кун! *Саъдӣ*
Беҳуда рафтанам зи фурӯмондагӣ беҳ аст,
То Хизр нест, раҳбарии хеш мекунам. *Урфӣ*

**ФУРӮМОЯ||ФИРӮМОЯ** فرومایه **1.** пастфитрат, бадасл, дун, разил, сифла (оид ба одам).

Чун панди фурӯмоя суви ҷӯжа гироянд,
Шоҳини ситанба ба тазарвон кунад оҳанг.
*Ҷуллоби Бухорӣ*
Фирӯмоя Заҳҳоки бедодгар
Бад-ин чора бигрифт гоҳи падар. *Фирдавсӣ*

**2.** беқадру қимат, камбаҳо, ночиз.

Сухан гарчи бошад гаронмоятар,
Фурӯмоя гардад зи кампоятар. *Абӯшакури Балхӣ*

**ФУРӮТАН** فروتن мутавозеъ, тавозӯъкунанда; хоксор, шикастанафс.

Қамозор асту бар мардум фурӯтан,
Мар-ӯро лоҷарам кас нест душман.
*Фахриддини Гургонӣ*
Бар охур гар шудӣ рому фурӯтан,
Гирифтӣ хидматаш гардун ба гардан. *Ҷомӣ*

**ФУРӮТАНӢ** فروتنی тавозӯъ, тавозӯъкунандагӣ; хоксорӣ, шикастанафсӣ.

Сарви баландпояро он ҳама нозукӣ расад,
Пеши дарахти қоматаш гар бикунад фурӯтанӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ФУРӮХТ** فروخت фурӯш, фурӯхтан.

Ғаллот ... аз ваҷҳи арзонӣ низ ба фурӯхт намерафт. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФУРӮХТАН I ||ФИРӮХТАН** فروختن байъ кардан, ба ивази пуле ё моле чизеро ба касе додан; *муқобили* **харидан 1.**

Ёр мафрӯш ба дунъё, ки басе суд накард,
Он ки Юсуф ба зари носара бифрӯхта буд. *Ҳофиз*

**ФУРӮХТАН II** فروختن *шакли дигари* **афрӯхтан.**

**ФУРӮШАНДА** فروشنده боеъ, касе, ки чизеро ба ивази пул ва ё чизе ба касе медиҳад.

Хумме аз зарру гавҳар оганда,
Шуд харанда бари фурӯшанда. *Ҷомӣ*

◇ **фурӯшандаи лаълу марҷон** ширинсухан, гӯяндаи суханҳои бомаънӣ ва балеғу фасеҳ.

Яке дар сухан гавҳарафшон шавам,
Фурӯшандаи лаълу марҷон шавам. *Савдо*

**ФУРӮЪ** *а.* فروع *ҷ.* **фаръ.**

Оташе азим ... аз ағсону фурӯи шаҷари аҳзар сар ба авҷи кураи асир кашида буд. (I)
*«Равзат-ус-сафо»*

Гуфт: Эй Махдум, асли он мазҳабро забт кардаам; ҳоло ба фурӯи он шурӯъ менамоям. (2) *Восифӣ*

**ФУРӮҒ** فروغ **1.** фурӯз, рӯшноӣ, тобиши офтоб, оташ ва ғ.; дурахшонӣ.

*Дуҳафта моҳ пешат саҷда бурда,*
*Фурӯғи хеш рӯятро супурда. Фахриддини Гургонӣ*

Фурӯғи оташ агарчи фурӯзанда хоҳад, ки паст шавад, ба иртифоъ гирояд. *«Калила ва Димна»*

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст. *Ҷомӣ*

**2.** тобишу латофат, обу ранг, сафо.

Фурӯғи ҷоми бодаи гулфом бар ваҷаноти ҳоли шоҳзодагони изом ва умарои олимақом тофт. *«Равзат-ус-сафо»*

Фурӯғи ҳусни туро забту ҳаср натвон кард,
Ки бо талиъаи хуршед ҳамъинон шудааст. *Шоҳин*

**3.** *маҷ.* дурустӣ, некӣ; ривоҷ, равнақ.

Ҳар кас аз оинае бинад ҷамоли кори хеш,
Мо фурӯғи кор дар пешонии ғам дидаем. *Урфӣ*

Донист падар фурӯғи рояш,
Паҳлуи адиб дод ҷояш. *Шоҳин*

**4.** *маҷ.* ороиш.

То ту зи дар дароию маҷлис диҳӣ фурӯғ,
Шаб то ба рӯз шамъ ба по истода буд. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **фурӯғи гавҳари биниш** равшании чашм, биноӣ.

Фурӯғи гавҳари биниш гирифтааст ғубор,
Тамизи мардуми ин рӯзгор дар гӯш аст. *Соиб*

**ФУРӮҒБАХШ** فروغ‌بخش рӯшноибахш.

Яъқуб накард чашми худ гум,
К-ӯ буд фурӯғбахши анҷум. *Файзӣ*

**ФУРӮҒМАНДӢ** فروغمندی дурахшонӣ, тобандагӣ.

Пешонияш аз фурӯғмандӣ
Субҳи ду ҷаҳон ба сарбаландӣ. *Файзӣ*

**ФУРӮҒОГИН** فروغ‌آگین пурнур, равшан, дурахшон.

Замир ... ба партави зеҳни ваққод шабистони суханро фурӯғогин менамуд. *«Хизонаи омира»*

**ФУРӮҲИДА||ФАРӮҲИДА** فروهیده писандида, мақбул.

Ҳар кӣ фарҳанг аз ӯ фурӯҳидаст,
Тезмағзӣ аз ӯ никӯҳидаст. *Унсурӣ*

**ФУРҶА** *а.* فرجه **1.** кушодагӣ ва шикофи байни ду чиз, кушодагӣ, холигӣ.

Чун набудӣ нек гиро мушти ӯ,
Рехтӣ аз фурҷаи ангушти ӯ. *Ҷомӣ*

Маъсумхон ... фурҷаи девори ақиби қалъаро шикофта берун омад. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** *маҷ.* вақт, фурсат.

Малик Баҳлули Лудҳӣ, ки дар камини чунин фурҷае буд, бахти хешро марҳабо гуфт. *«Таърихи Фаришта»*

**фурҷа дарьёфтан** фурсат ва мавқеи муносиб ёфтан.

Чунон то фурҷае ногоҳ дарьёфт,
Ба ду фавҷ аз ду сӯи қалъа биштофт. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **фурҷа кардан** тааммул намудан, андешидан дар ҳалли масъалае.

Фурҷа кун чандон, ки андар ҳар нафас
Маснавиро маънавӣ донию бас. *Румӣ*

**ФУСАҚО** *а.* فسقا *ҷ.* фосиқ.

... Ва аз сулаҳои умматанд, на аз фусақои миллат? *Аҳмади Дониш*

**ФУСАҲО** *а.* فصحا *ҷ.* фасеҳ II.

Чаҳордаҳ мард аз араб — аз фусаҳо ва далерон бигузид ва пеши Яздгирд фиристод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФУССОҚ** *а.* فساق *ҷ.* фосиқ.

Фуссоқи рӯсияҳро лозим бувад маломат,
Чун лаънати малоик бар номаи гуноҳон. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба ҷамъе аз фуссоқ ихтилот натавон кард. *Аҳмади Дониш*

**ФУСТУҚ||ФУСТАҚ** فستق *шакли арабишудаи* **писта.**

Қишри ҷавзу фустуқу бодом ҳам
Мағз чун оғандшон шуд, пӯст кам. *Румӣ*

Ба ғамза ҷазъи ту наргис намуд аз бодом,
Ба ханда лаъли ту насрин фишонд аз фустақ. *Бадри Ҷоҷӣ*

**ФУСУЛ** *а.* فصول *ҷ.* фасл 1-4.

Ва ин давр низ муштамил ба фусул ва даврҳои суғрост. (1) *Аҳмади Дониш*

Пайваста он фузул ин фусул мепардохт. (2) *Авфӣ*

Ғараз аз ин шарҳу баст, ки дар ин фусул дода шуд, он аст, ки шарафи одамӣ маълум шавад. (3) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Назар кун дар фусули чоргона,
Ки мегардад бар он даври замона. (4) *Ҷомӣ*

**ФУСУН** فسون *шакли дигари* **афсун.**

Ишқ бо ҷони ман аз сина бурун хоҳад рафт,
То надонӣ, ки ба таъвизу фусун хоҳад рафт. (1) *Хисрави Деҳлавӣ*

Пираҳан дар хун кашидед аз фусун,
То дили Яъқуб з-он хун гашт хун. (2) *Аттор*

**фусуну дастон** фиребу найранг, макру ҳила.

Олат ҳама з-ин сифат ба даст ор,
Бар кор овар фусуну дастон. *Хоқонӣ*

**фусуну фасона** фиребу дурӯғ.

Буд бо вай ҳамеша як доя,
Аз фусуну фасона пурмоя. *Ҷомӣ*

**фусуну фиреб** фиребу ҳила ва найранг.

Чун фусуну фиреб бандам кор,
Хоҳад аз кори ман фалак зинҳор. *Ҷомӣ*

**фусун дамидан** ҷоду кардан, афсун хондан, ба воситаи афсун таъсир гузарондан.

Ҳама дар пеши Юсуф саф кашиданд,
Фусуни дилбарӣ бар вай дамиданд. *Ҷомӣ*

Дамидӣ як фусун в-аз даст бурдӣ сабру ҳуши ман,
Худоро, тарки афсун кун, ки ман афсона хоҳам шуд. *Ҳилолӣ*

**фусун кардан** *а)* дуо ва азоим хондан, ҷоду кардан

Савдои дил ба зикри фусун кам намешавад,
Девонаро чӣ фоида, гар сад фусун кунам?! *Фузулӣ*

*б) маҷ.* ба воситаи фиребу найранг гузаронидани таъсир(-и худ).

**фусун хондан** дуо ва азоим хондан.

Дар ин мотам аз дида хун рондаме,
Ба таскини дардат фусун хондамӣ. *Ҷомӣ*

Лабат афсона месозад ба як дам сад фусунхонро,
Туро гар сад фусун хонам, ба гӯш афсона меояд. *Мушфиқӣ*

**ФУСУНПАРДОЗ** فسون‌پرداز афсунгар, азоимхон; *маҷ.* он кӣ ба воситаи ҳила ва найрангу ҷоду таъсири худро ба дигарон мегузаронад.

Дигар бор он фусунпардоз устод
Бар ӯ афсуне аз нав кард буньёд. *Убайди Зоконӣ*

Фусунпардозтар аз ишқ дар олам намебошад,
Дами тифлони нодон медиҳад пирони доноро. *Зуҳурӣ*

**ФУСУНХАР** فسونخر *киноя аз* фиребхӯр, фиребхӯрда.

Аввал фусун дамад фалак, охир гуле барад,
Охир биранҷӣ, ар шавӣ аввал фусунхараш. *Хоқонӣ*

**ФУСУНХОН** فسون‌خوان азоимхон, дуохон; соҳир, ҷодугар.

Он фусунхонон, ки дар танҳо ба афсун ҷон диҳанд,
Пеши он лаъли фусунхон лаб зи афсун бастаанд. *Ҷомӣ*

**ФУСУНХОНӢ** فسون‌خوانی азоимхонӣ, дуохонӣ; соҳирӣ.

Бори дигар ба сад фусунхонӣ
Пешам омад ба шакли инсонӣ. *Бедил*

**ФУСУРДА||ФАСУРДА** فسرده *шакли дигари* афсурда.

**ФУСУРДАГӢ||ФАСУРДАГӢ** فسردگی **1.** афсурда будан, ҳолати пажмурдагӣ; **2.** *маҷ.* мондашавӣ, хасташавӣ.

Ва ҳеҷ фусурдагӣ, мондагӣ дар даврони сипеҳр ва кавокиби он боздид намегардад. *Аҳмади Дониш*

**3.** *маҷ.* пажмурдатабиатӣ, беҳавсалагӣ, безавқӣ.

Чунон зи пояи мардӣ фитод хоҷа бурун
Зи бас фусурдагиву хомрешиву сардӣ. *Ҷомӣ*

**4.** *маҷ.* пӯсидагӣ, мағорзадагӣ.

Дар ҳар хона анбори ғаллот монанди реге, ки хонаҳоро зер карда, аз фусурдагии он ғаллот соҳибони он ба тангӣ омада, ғайри базл чора намедид(анд) ... *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ФУСУРДАДИЛ||ФАСУРДАДИЛ** فسرده‌دل афсурдадил, дилмурда.

Фусурдадилонро дарорад ба кор,
Ғамолудагонро шавад ғамгусор. *Низомӣ*

**ФУСУРДАН||ФАСУРДАН** فسردن *шакли дигари* афсурдан.

Коҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фусурд. (1) *Рӯдакӣ*

Сармо ба ғояте буд, ки нафас дар ҳалқ бифусурдӣ. (2) *Авфӣ*

Зи оҳи сарду сӯзи дил ҳазар кун,
Ки инат бифсурад, онат бисӯзад. (3) *Убайди Зоконӣ*

Битракад чашми палангу бифсурад хуни наҳанг,
Бишканад пои ҳижабру бигсалад боли уқоб. (2) *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

Яхча бориду пои ман бифсурд,
Варғ барбанд яхчаро зи фалак. (2) *Рӯдакӣ*

**ФУСУС** *а.* فصوص *ҷамъ* **1.** ҷ. фас(с); **2.** номи китобест дар илми калом; **3.** номи китоби Муҳиддини Аъробӣ оид ба тасаввуф.

Гар соҳиби «Фусус» бидидӣ лаби туро,
Дар ҳикмати Масеҳ навиштӣ ҳазор фас. *Ҷомӣ*

**ФУСУҚ** *а.* فسوق берун шудан аз роҳи ахлоқи неки инсонӣ, бадахлоқ ва бадкирдор шудан, фосиқӣ.

Аз вай ба ҷуз зулм ва фусуқ ҳеҷ чизе дар вуҷуд намеояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФУСӮС||ФИСӮС** فسوس **1.** *ниг.* афсӯс.

Қошк ман аз ту бирастамӣ ба саломат,
Ой, фусӯсо, куҷо тавонам растан?! *Робеаи Балхӣ*

Бад-он гаҳ куҷо кушта шуд пури Тӯс,
Сари саркашон тира шуд аз фусӯс. *Фирдавсӣ*

**бар фусӯс** беҳуда, бефоида, барабас.

Имшаб, ки чашми фитна ба хоб аст, зинҳор,
Бедор бош, то наравад умр бар фусӯс! *Саъдӣ*

**2.** тамасхур, истеҳзо.

Ва дигар диловар сипаҳдор Тӯс,
Ки дар ҷанг бар шер дорад фисӯс ... *Фирдавсӣ*

Фусӯс кард ҳаме бар набид сурх лабаш,
Ситеза кард ҳаме бо чароғ рӯи нақуш. *Ломеӣ*

**ФУСҲАТ** *а.* فسحت **1.** вусъат, фароҳӣ, кушодагӣ, паҳноварӣ.

Гарчи бошад бе ниҳоят фусҳати иқлими ӯ,
Пеши рахши сабзхинги ӯ бувад якрӯза роҳ. *Восифӣ*

Ҳоҷӣ, ёрони замон ҷуз ба ҳасад дам накашанд,
З-ин сабаб фусҳати ин дашт маро зиндон аст. *Ҳоҷӣ*

**2.** *маҷ.* дилкушодагӣ, хушвақтӣ, тафарруҳ(-и хотир).

Гуфтам: Барои нузҳати нозирон ва фусҳати ҳозирон китоби «Гулистон» тасниф тавонам кард. *Саъдӣ*

Шуд аз фусҳати хотири огаҳаш
Риёзи риёзӣ тамошогаҳаш. *Ҷомӣ*

**ФУТА||ФӮТА** فوته||فوطه **1.** миёнбанде аз матоъ.

Ва хештан пероҳане пӯшида сафед бо футаи фароху бузург. *Носири Хисрав*

Бидод он заркабову ҷома бигрифт,
Кулоҳу футаву аммома бигрифт. *Ҷомӣ*

**2.** дасторча.

Эй, офтоб гармии бозори ҳусни туст,
Барбанд фута бар сару банди қабо кушо! *Сайфии Бадеӣ*

**3.** рӯймол.

Он зарро дар футае печидам. *Авфӣ*

Суфра пурнону фута пурхурмо,
Киса пурнуқлу коса пурҳалво. *Ҷомӣ*

**4.** лунгӣ, ки дар вақти оббозӣ ва дар ҳаммом ба камар мебанданд.

Ба ҳавзаш нахӯрдӣ агар ғӯтае,
Набастӣ фалак обгун фӯтае. *Туғро*

**ФУТАБОФ||ФӮТАБОФ** فوته‌باف||فوطه‌باف бофандаи фӯта.

Футабофе, ки маро ҳаст зи ҷон ширинтар,
Қай шавад бо мани дилсӯхта чун ширу шакар. *Сайфии Бадеӣ*

**ФӮТАРАБО||ФӮТАРАБО** فوته‌ربا||فوطه‌ربا дузд, айёр, ки фӯта ва салларо аз сару тани кас рабуда мегурезад, дузди гузаро.

Нест аз футарабоёни ҷаҳон парвояш,
Мӯи жӯлидаи худ ҳар кӣ ба сар мебандад. *Соиб*

**ФУТУВВАТ** *а.* فتوت ҷавонмардӣ, сахо, карам.

Худ футувват нест дар ҳар ду ҷаҳон
Бартар аз инсоф додан дар ниҳон. *Аттор*

Зи ту футувввату аз меҳтарон дуруду салом,
Зи ту мурувввату аз кеҳтарон дуову сано. *Муиззӣ*

Агар касе, бидонам, коҳилӣ ва эҳмол раво дорад, дар мазҳаби мурувват ва футувват маъхуз бувад. *Аҳмади Дониш*

**ФУТУР** *а.* فتور **1.** сустӣ, заъф; хастагӣ, мондагӣ.

Мекашад чун уштури маст ин ҷувол
Бе футуру бе гумону бе малол. *Румӣ*

Аз дарозии сафар ва меҳнати роҳ футуре ба аҳволи онҳо роҳ ёфт. *«Нигори дониш»*

Эшонро низ калол ва малол ва футуру мондагӣ дар хидмат пайдо мешавад. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**2.** беҳолӣ, афсурдарӯҳӣ, парешонхотирӣ, бекайфӣ.

Мирзо зоҳиран ба айшу ҳузур ва ботинан ба андешаву футур мегузаронид. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** харобӣ, вайронӣ.

Ӯ подшоҳе буд, ки дар ишрат ва тараб ифрот менамуд, бад-ин сабаб футури тамом ба мулк роҳ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФУТӮҲ** *а.* فتوح *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **фатҳ** 2.

Башорати ин футӯҳ ба самъи ақосӣ ва адонӣ расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** кушоиш; *маҷ.* кушоиши кор, пешрафт ва муваффақият дар корҳо.

Омад нидои субҳ, ки Хоқонӣ ас-сабӯҳ,
К-аз субҳи биниши ту футӯҳе дигар кушод. *Хоқонӣ*

Инро бар сабили қарз ба ту медиҳам, ки чун футӯҳе бирасад, иваз боздиҳӣ. *Авфӣ*

Чун яке лаҳза гуфтугӯ карданд,
Ҳар футӯҳе, ки буд, оварданд. *Ҷомӣ*

**ФУТӮҲОТ** *а.* فتوحات *ҷамъ* **1.** *ҷамъулҷамъи* **фатҳ** 2.

Бе тараддуд ба футӯҳот расад хайрандеш,
Нияти хайр калидест, ки қуфлаш боз аст. *Нозим*

**2.** *маҷ.* кушоишҳои ботинӣ, рӯҳӣ.

Сайид охируламр дар Ҷом сукно карда, аз шайх Аҳмади Ҷом футӯҳот ба ӯ мерасад. *«Оташкада»*

**ФУЧФУЧ** فجفج *ниг.* **фуҷфуҷ.**

**ФУШ||ФАШ** فش ёли асп.

Ҳаме теғи Сӯхробро баркашид,
Фушу думми аспаш зи нима бурид. *Фирдавсӣ*

Хироманда хинге фашу дум сиёҳ,
Таковартар аз бод дар субҳгоҳ. *Низомӣ*

**ФУШОР** فشار **1.** гапи фаҷ, бемаза, ҳазаён, сафсатта; **2.** дашном, ҳақорат.

Ҳеҷ зиндонӣ нагӯяд ин фушор,
Ҷуз касе, к-аз ҳабс орандаш ба дор.*

**ФУШУРДАН||ФИШУРДАН** فشردن **1.** фишор додан, дар тазйиқ гирифтан, зер ва пахш кардан, ҷафидан.

Шона набуд ӯ, ки ба мӯе шикаст,
Дона набуд ӯ, ки заминаш фушурд. *Рӯдакӣ*

...Ангур биёвард ва бифушурд, то набиз шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** фурӯ бурдан, ҷой карда мондан; *маҷ.* пинҳон кардан, руст кардан.

Посбон шаб хуфту дузд асбоб бурд,
Рахтҳоро зери ҳар хоке фушурд. *Румӣ*

**3.** рехтан, резондан.

Нал гуфт, ки эй муҳити эҳсон,
Бар хок фушурда абри найсон! ... *Файзӣ*

◇ **по (қадам) фушурдан** маҳкам ва устувор по мондан, собитқадам будан (дар коре).

Кӯҳи ғаме, ки дар дили ман по фушурдааст,
Соиб, шавад зи сояи ӯ нилгун само. *Соиб*

Дар боғи табиат бифишурдем қадамро,
Чидему гузаштем гули шодию ғамро. *Урфӣ*

**ФУЮЛ** *а.* فیول *ҷ.* **фил.**

...Дарахтон ба хандақ рехта ва хок ба он рехтанд, то анбошта шуд ва роҳи сувору пиёда падид омад, ва хуюлу фуюли султон дар ҳаракат омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФУҒ** فغ *ниг.* **фағ.**

**ФУҒВОРА** فغواره *ниг.* **фағвора.**

**ФУҒИСТОН||ФАҒИСТОН** فغستان **1.** буткада, бутхона; **2.** *маҷ.* мушкӯ, ҳарамсаро, шабистон.

Фиристаш ба сӯи шабистони хеш
Бари хоҳарону фуғистони хеш. *Фирдавсӣ*

**ФУҒОК** فغاک *ниг.* **фағок.**

**ФУҒОН** فغان *ниг.* **фиғон.**

**ФУҚАРО** *а.* فقرا *ҷ.* **фақир** 1.

Довуд ... мушфиқ бар зуафову фуқаро ва айтом ... буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва агар сипоҳ ҳаросати фуқаро ва раият натавонад кард, хӯрдани мавоҷиб аз ушр ва хироҷи мамлакат ҳалол набувад. *Аҳмади Дониш*

**ФУҚАЪ** *а.* فقع *ниг.* **фуққоъ.**

**ФУҚАҲО** *а.* فقها *ҷ.* **фақеҳ.**

...Баъд аз он фармуд, то он саройро мадрасаи фуқаҳо сохтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гуфт: Илми фароиз ҳеҷ кас некӯ надонад; — худ бирафт вз фуқаҳо бинишонд, то миросҳо рост ба вараса расониданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ФУҚДОН||ФИҚДОН** فقدان **1.** гум кардан, аз даст додан; гум шудан, аз даст рафтан.

Мегӯям, агар тоби шунидан дорӣ,
Фуқдони шабобу фурқати аҳбоб аст. *Хоқонӣ*

Малик гуфт: Роҳати дил ва хуррамии айш бидруд кардем ба фуқдони эрондухт. *«Калила ва Димна»*

...Ҳаргиз ба ... фиқдони ҳеҷ чиз дар дунъё шодмону андӯҳнок нагаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** набудан, дастнорас будан, нобудагӣ.

Эшон низ аз фуқдони таом заиф ва нотавон гашта буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Наздик буд, ки мардуми дарун аз фуқдони ғалла ва озуқа толиби қавлу амон шуда, қалъаро таслим намоянд. *«Таърихи Фаришта»*

**ФУҚОЪ** *а.* فقاع *ниг.* **фуққоъ.**

**ФУҚОӢ** فقاعی *ниг.* **фуққоӣ.**

**ФУҚҚОЪ||ФУҚОЪ||ФУҚҚАЪ||ФУҚАЪ** *а.* فقاع||فقع нўшобаи кайфоваре, ки аз ҷав ё биринҷ тайёр мекунанд.

Чу бедор гардад, фуқоу ях ор,
Ҳамебош пеши Гушаспи савор. *Фирдавсӣ*

Фуқои гулобию гулшаккарӣ
Табарзадфишон аз дами анбарӣ. *Низомӣ*

◇ **фуқоъ кушодан** *киноя аз* фахр кардан.

Рафт он, ки фуқоъ аз ту кушоем дигар бор,
Моро бас аз ин кўза, ки бегона макидаст. *Саъдӣ*

**ФУҚҚОЙ||ФУҚОЙ** فقاعی фуққоъфурўш.

Бо фуқой гуфтам аз рўи мазоҳ:
Бадмуомил нестам ман, эй хасис,
Ваҷҳи шарбатҳо, ки додӣ насьям,
Гар фаромўшат кунам, бар ях навис!
*Камоли Хуҷандӣ*

Бист ҳазор дирам ба ҳаммомӣ дода, бист ҳазор дирам ба фуққой, ки фуққоъ оварда буд.
*«Илми симиё»*

**ФУҲУД** *а.* فهود *ҷ.* **фаҳд.**

Фуҳуди ҷаҳанда ва ҷонварони паранда ва нафоиси ақмиша ... ба арз расониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ФУҲУЛ** *а.* فحول *ҷ.* **фаҳл 1.**

Акнун илтимос он, ки яке аз фуҳули уламо ва аъёни фуқаҳо мутаваҷҷеҳи ин ҷониб гардад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Он олими фухул, ки буд аввали уқул
Дар назди раъйи соиби ў тифли хурдсол ... *Савдо*

**ФУҲУМ** *а.* فهوم *ҷ.* **фаҳм I.**

В-ин хилофе, ки мешавад мафҳум,
Ҳаст ношӣ зи ихтилофи фуҳум. *Ҷомӣ*

**ФУҶОАТ||ФАҶОАТ** *а.* فجائة ба ногоҳ рўй додани ягон ҳодиса, ҳодисаи ногаҳонӣ.

Аммо Ибни Ҳусайн ... дар Қошон ба иллати фуҷоат рўй ба олами охират ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**дар фуҷоат** а) ба ногоҳ, тасодуфӣ; б) бо марги ногаҳонӣ.

Мазкур аст, ки [Иброҳим] дар фуҷоат даргузашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФУҶУР** *а.* فجور бадкорӣ, бароmадан аз роҳи рост, фасоди ахлоқ.

Домани ту ин ниёз асту ҳузур,
Ҳин, манеҳ дар доман он санги фуҷур. *Румӣ*

На зар деҳ ба мўҳтоҷи фоҷир, на зўр,
Мададгории ў макун дар фуҷур. *Ҷомӣ*

Молиши риндон ва фосиқон вақте аз подшоҳ писандида ояд, ки ба нафси худ аз фуҷур парҳезад.
*Аҳмади Дониш*

**ФУҶФУҶ||ФУЧФУЧ** فجفج||فچفچ пичир-пичир гапзанӣ, дар зери лаб гапзанӣ, бо овози паст, пинҳонӣ гап задан.

Фуҷфуҷе афтодшон бо ҳамдигар,
К-ин фузулӣ нест аз моҳо ба дар. *Румӣ*

**ФУҶҶОР** *а.* فجار *ҷ.* **фоҷир.**

Хизр киштиро барои он шикаст,
То тавонад киштӣ аз фуҷҷор раст. *Румӣ*

Дар ҳамон соат хабар расид, ки дар дараи Куила халқи бисьёр аз куффор ва фуҷҷор ҷамъ омадаанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ФЎЗИДАН** فوزيدن оруғ додан.

Шабони торӣ бедор чокар аз ғами ишқ,
Гаҳе бигирьяду гоҳе ба риш барфўзад. *Тайён*

**ФЎЛОД** فولاد *шакли арабишудаи* **пўлод.**

Ҳуҷум он қадар дошт мавҷи самум,
Ки фўлод маҷрўҳ мешуд чу мум. *Бедил*

**ФЎЛОДБОЗУ** فولادبازو маҳкамбозу, қавибозу, зўрманд.

Панҷааш дода шикасти сими ноб,
Дасти ҳар фўлодбозу дода тоб. *Ҷомӣ*

**ФЎТА** فوته||فوطه *ниг.* **фута.**

**ФЎТАБОФ** فوته‌باف||فوطه‌باف *ниг.* **футабоф.**

**ФЎТАРАБО** فوته‌ربا||فوطه‌ربا *ниг.* **футарабо.**

**ФЎҲШ** *а.* فحش **1.** кори зишт, фиску фуҷур, бадахлоқӣ.

Бар ҳашт кас иқбол намудан фарз аст: ... ҳаштўм он ки аз муҷоласати аҳли фўҳшу фисқ паҳлу таҳӣ кунад. *«Калила ва Димна»*

**2.** зишт ва носазо (дар бораи сухан).

Фалон душмани ту туро вақиат мекард ва ба нисбати ту суханони фўҳш мегуфт. *«Ахлоқи Мўҳсинӣ»*

**3.** сухани носазо, бадгўӣ, дашном.

Нашикебанд зи лўсу нашикебанд зи фўҳш,
Нашикебанд зи лофу нашикебанд зи манг.
*Қареуддаҳр*

# Х

**Х** ҳарфи бисту сейўми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи خ; *ниг.* **хе, хо.**

**ХАБА** خبه *ниг.* **хафа I.**

**ХАБАБ** *а.* خبب **1.** ба навбат бар сари як пой истодан; **2.** навъе аз тохтани асп.

Гуфт, ки сабр намондаст дар ин фурқат беш,
Рафт сўи раз бо тохтанею бо хабабе. *Манучеҳрӣ*

**ХАБАЗДЎ||ХАБАЗДЎК** خبزدو||خبزدوک гамбуск.

Он рўю риши пур ... пурбалғаму худу
Ҳамчун хабаздўе, ки шавад зери пой пахч. *Лабибӣ*

**ХАБАҚ** خبک фушурда шудани гулў.

То бимирӣ, ба лаҳв бошу нишот,
То нагирад абар ту гарм хабак. *Хисравӣ*

**ХАБАР** *а.* خبر огоҳӣ, дарак, маълумот; чизе, ки барои огоҳии мардум гуфта мешавад.

Ҳар маъно хабари дигар орад. *Ибни Сино*

Мо, бехабарон, чун хабар аз хеш надорем,
Ҳоли дили овора чӣ донем, ки чун шуд?! *Ҳилолӣ*

**хабари афвоҳӣ** хабари даҳонӣ ва овозашудае, ки ростию дурўғиаш маълум нест; **хабарҳои парешон** суханҳои пароканда; *маҷ.* суханҳои ногувор.

Дил магар побастаи зулфи ту шуд, к-аз ҳоли ӯ
Бод меояд, хабарҳои парешон медиҳад. *Ҳилолӣ*

**хабар гарм шудан** хабар паҳн шудан; **хабар гирифтан** а) огоҳ шудан, хабардор шудан.

Зи бедардӣ ба дарди мо напардозанд ғамхорон,
Ҳамин оина мегирад хабар гоҳ аз нафас моро. *Соиб*

б) пурсидан аз сиҳату саломатии касе.

То гаштаам бе пову сар, аз ман намегирад хабар
Он бут, ки пешам баҳри зар нохонда сад бор омада. *Туғро*

**хабар додан** а) огоҳ кардан, фаҳмондан; б) чеғ задан, таклиф кардан, даъват кардан.

Имрӯз тамоми уламову умаро ва нӯкарияро бо ин кор хабар додем. *Садри Зиё*

**хабар доштан** огоҳ будан, иттилоъ доштан.

Бирав, эй табиб, аз сар, ки зи сар хабар надорам,
Ба худо, раҳо кунам ҷон, ки зи ҷон хабар надорам. *Ҳофиз*

Ҳозирин умуман пинҳонӣ дар ханда шуданд, ҳазрати устоз хабар надоштанд. *Садри Зиё*

**хабар ёфтан** огоҳ шудан, донистан, фаҳмидан.

Аз мухолиф агар хабар ёбанд,
Банд созанду зуд биштобанд. *Мушфиқӣ*

**хабар кардан** а) огоҳ кардан, хабардор кардан, хабар расондан.

Зулайхоро хабар карданд, ки Юсуф рахт аз дуньё барбаст. *Абдуллоҳи Ансорӣ*

Хоҳам, ки хабар кунам ҳам акнун
З-ин ҳол касони подшоро. *Анварӣ*

б) таклиф кардан, чеғ задан, даъват кардан.

Панҷ-шаш нафар кӯру кари атрофашон будагиро хабар кардаанд. *Садри Зиё*

**хабар пурсидан** аз аҳволи касе пурсидан, суроғ кардан.

Хуррам он рӯз, ки аз марҳала барбандам рахт,
Дар сари кӯи ту пурсанд рафиқон хабарам. *Ҳофиз*

**хабар шудан** (*ё* **рафтан**) маълум шудан; огоҳӣ расидан.

Хабар шуд ба наздики Афросиёб,
Ки афканд Суҳроб киштӣ бар об. *Фирдавсӣ*

**хабар аз забони** *касе* **бастан** (*ё* **сохтан**) гаперо бардурӯғ ба касе нисбат додан.

Муждаи васл зарур аст, ту ҳам бовар кун,
Аз забони ту, Зуҳурӣ, хабаре хоҳам баст. *Зуҳурӣ*

◇ **аз хабар рафтан** беҳуш шудан.

Бирафт аз хабар шоҳи гетигушой,
Бирун шуд зи дасту даромад зи пой. *Хоҷу*

**ХАБАРГИР** خبرگیر **1.** касе, ки хабар мегирад; **2.** пешқаровул.

**ХАБАРГИРӢ** خبرگیری **1.** хабар гирифтан, вазъияти чизеро фаҳмидан; **2.** амали пешқаровул, пешқаровулӣ.

Ғозон Қабартуро бо ҷамъе баҳодурон ба хабаргирӣ фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**3.** ҷосус.

**ХАБАРДОР** خبردار он кӣ хабар дорад, огоҳ аст; **хабардор кардан** огоҳ кардан, хабар додан, маълум кардан ба касе.

Вале аз ҳар кӣ гардад баҳрабардор,
Маро бояд кунад аввал хабардор. *Ҷомӣ*

**хабардор шудан** огоҳ шудан, хабар гирифтан.

**ХАБАРПУРС** خبرپرس он кӣ хабар мепурсад, хабаргир, аҳволпурс.

Сикандар чу мегашт гирди ҷаҳон,
Хабарпурси ҳар ошкору нихон ... *Ҷомӣ*

**ХАББОЗ** *а.* خباز нонвой, нонпаз; нонфурӯш.

Ин аз ин ҷо гӯяд он хаббозро:
Ин Умарро нон фурӯш, эй нонво! *Румӣ*

Путки ҳаддод аз ӯ сабукпоя,
Нони хаббоз аз ӯ тунукмоя. *Бедил*

**ХАБЕРА** خبیره ҷамъ, ҷамъи ҳисоб; **хабера шудан** ҷамъ шудан, фароҳам омадан.

Зи шаҳру зи лашкар хабера шуданд,
Бузургони бемор пазира шуданд. *Фирдавсӣ*

**ХАБИР** *а.* خبیر бисьёр огоҳ ва хабардор; бисьёр доно ва кордон.

Муҳандисони хабир ва мубашширони равшанзамир тарҳи шаҳре кашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАБИС** *а.* خبیث паст, палид, разил, бадкирдор.

Хабисро чу тааҳҳуд куниву бинвозӣ,
Ба давлати ту гунаҳ мекунад ба анбозӣ. *Саъдӣ*

Ин хабисон ба табоҳтарин сират мавсуманд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ХАБОК** خباک чордевори саркушода, ки чорпоро шабҳо дар он нигоҳ медоранд.

Хадангаш беша бар шерон қафас кард,
Қамандаш дашт бар гӯрон хабоко. *Дақиқӣ*

**ХАБОСАТ** *а.* خباثت палидӣ, нопокӣ, бадкирдорӣ.

Панҷ ҳазор танга ... меҳрубонӣ карданд, ки он маккори ғаддор чанд рӯз ба роҳи шарорату хабосат сарф кард. *Садри Зиё*

**ХАБТ** *а.* خبط осеб, зиён.

Бо худ андешид, ки димоғи Ҳасан хабте пайдо карда. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАВ I** خو алафи бегонае, ки дар миёни ғалла ва ғ. мерӯяд, алафи печак.

Чунон чун хав, ки дарпечад ба гулбун,
Бипечам ман бар он симин санавбар. *Абулмасали Бухороӣ*

Аз бех биканд ӯву маро хор бияндохт,
Монандаи хори хасаку хори хавоно. *Абӯшакури Балхӣ*

Гар эйдун ки Рустам бувад пешрав,
Намонад бар ин буму бар хору хав. *Фирдавсӣ*

**ХАВ II** خو хараки чӯбин барои болои он истодан дар вақти кор кардани гилкор.

Бинӣ он наққошу он рухсори ӯй:
Аз бари хав ҳамчу бар гардун қамар. *Хисравонӣ*

**ХАВЕД||ХИВЕД||ХЕД** خوید сабза ва гиёҳ, пояҳои ҷав ва гандуми ҳанӯз сарак набаста.

Рӯяш миёни ҳуллаи сабз-андарун падид,
Чун лолабарги тоза шугуфта миёни хед. *Имора*

Ҷаҳон сар ба сар сабз гардад хавед,
Ба ҳомун саропарда бояд кашид. *Фирдавсӣ*

Ҳар кӣ мазрӯи худ бихӯрд хавед,
Вақти хирманш хӯша бояд чид. *Саъдӣ*

**ХАВЗ** *а.* خوض ба коре бо диққат ва чуқур машғул шудан; **хавз кардан** (*ё* **намудан**) а) чуқур рафтан дар коре, чуқур фикр кардан; машғул ва саргарми чизе будан.

Абдумалик бо мо ихтилот дошт, дар мабоҳиси илмӣ хавз менамуд. *Авфӣ*

б) тӯҳмат кардан, бӯҳтон кардан, бадгӯӣ кардан; фитна кардан, иғво кардан.

*Малик гуфт: Ман ӯро аз фузалои аср медонам ва ягонаи рӯзгор мешуморам, бошад ки муонидон дар ҳаққи вай хавзе кардаанд. Саъдӣ*

**ХАВОЗА||ХОЗА** خوازه **1.** тоқи нусрат, дарвозаи тоқшакл, ки ба он ҳангоми ҷашн шаҳрро мероянд.

Манзари ӯ баланд чун хоза,
Ҳар яке з-ӯ базинату тоза. *Унсурӣ*

2. харак; чӯбҳое, ки ба он токи ангурро такья мекунонанд.

**ХАВОНИН** *а.* خوانين *ҷ.* **хон I.**

Хавонини Ҳиндро он дастгоҳ муяссар намешавад. *Аҳмади Дониш*

**ХАВОНИҚ** *а.* خوانق *ҷ.* **хонақоҳ||хонақаҳ.**

Дар замони салтанаташ мадорис ва хавониқ ва савомеъ ... иморат ва мараммат пазируфта. *Восифӣ*

**ХАВОРИҚ** *а.* خوارق *ҷ.* **хориқ 2.**

Аз ӯ кароомот ва хавориқи одот зуҳур менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАВОРИҶ** *а.* خوارج *ҷ.* **хориҷӣ 2.**

Ҷамоате аз баддинони Кӯфа бар Алӣ берун омаданд ва эшонро бад-ин ҷиҳат хавориҷ гуфтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хабари хуруҷи хавориҷ ва хабари қатл ... ба Бағдод расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАВОС(С)** *а.* خواص *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **хос(с)а I 1—4; хавосу авом** одамони баландмартаба ва оддӣ.

Бонг зад ишқ, к-эй хавосу авом,
Ҷилва ин аст, мобақӣ авҳом. *Бедил*

2. хосиятҳо, хислатҳо.

Хоҷа дорад хонае бар рӯи об,
Дар гилу обаш хавоси каждумӣ. *Мушфиқӣ*

Набудаш умеди вафо з-он дуранг,
Хавоси фаришта наҷуст аз паланг. *Ҳотифӣ*

**ХАВОТИМ I** *а.* خواتم *ҷ.* **хотима.**

Соҳиби ҳазм он, ки он чӣ дигарон дар хавотими кор донанд, ӯ дар мабодии он ... карда, худро ба соҳили халос тавонад расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАВОТИМ II** *а.* خواتم *ҷ.* **хотам I.**

**ХАВОТИМ III** *а.* خواتم *ҷ.* **хотам II.**

**ХАВОТИН** *а.* خواتين *ҷ.* **хотун.**

Хавотини вилоятро ба эҳсон
Сарафрозӣ фузуду дод фармон. *Нозим*

**ХАВОТИР** *а.* خواطر *ҷ.* **хотир.**

Манам, ки ҳеҷ нагӯям ба ҷуз хавотири худро,
Ки хотирам нафасе ақл гашту боз ҷунун шуд. (1) *Шамси Табрезӣ*

**ХАВОТИФ** *а.* خواطف *ҷ.* **хотиф II.**

Вақте ки хавотифи авосифи қаҳри шаҳриёрӣ таскин ёбад .... ба шифоати баъзе аз хавос ба ҳарам ояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАВОҚИН** *а.* خواقين *ҷ.* **хоқон.**

Ободии мамлакати хавоқин аз самароти иҷтиҳоди даҳоқин аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАВРА I** خوره растании заҳрдор, харзаҳра.

Дифлост душмани ману ман шаҳди ҷоннавоз,
Чун шаҳд таъми ҳанзалу хавра ба ҷо бувад. *Дақиқӣ*

**ХАВРА II** خوره *ниг.* **хӯра 2.**

**ХАВФ** *а.* خوف тарс, бим, воҳима.

Дар ҳамаи сохиле, ки баландӣ набошад, шаҳр насозанд аз бими ғалабаи оби дарьёву хавфи амвоҷ. *Носири Хисрав*

Он марди мутазаллим аз биму хавф қолиби беҷон шуда буд. *Аҳмади Дониш*

**хавфу раҷо** дудилагӣ, тардид (миёни биму умед).

Гуфт бад-ӯ орифи хавфу раҷо,
К-ин сафар, охир, зи куҷо то куҷо? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ХАД I** خود *ниг.* **худ 1.**

Қарона бикардам зи ёрони бад,
Ки буньёди ман устувор аст хад. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХАД II** *а.* خد рухсора, гуна, сурат.

Лабаш надонаму хаддаш чӣ гуна васф кунам,
Ки ин чу донаи нор асту он чу шӯълаи нор. *Саъдӣ*

**ХАДАМ** *а.* خدم *ҷ.* **ходим.**

Шахсе ҳаст, хадами фаровон дорад. *Авфӣ*

Чун азми мурочиат кард, гуфт: Мехоҳам, ки фалон рӯз малик бо хадаму ҳашам бандагонро сарафроз кунад. *«Хористон»*

**ХАДАНГ** خدنگ **1.** чӯби сахте, ки аз он найза, тир ва зини асп месозанд.

Ба банди камарбандаш овард чанг,
Ҷудо кардаш аз пушти зини хаданг. *Фирдавсӣ*

2. тир.

Чун аз дили гарми ман бигзашт хаданги ту,
Аз бӯсаи пайконат шуд обилаам лабхо. *Ҷомӣ*

**хаданги сепар** тири сепарра.

Хаданги сепар карда з-оҳан гузор
Чу мурғи дупар бар сари марғзор. *Низомӣ*

**ХАДАНГАФКАН** خدنگ‌افکن тирандоз.

Хадангафкане аз сарони сипоҳ
Бизад бонг бар шоҳу аз ҷо биҷаст. *Хоҷу*

**ХАДАР** *а.* خدر **1.** сустии узви бадан, карахт шудани бадан, шах шудан; **2.** торикӣ, ҷои торик.

**ХАДЕВ||ХИДЕВ** خديو **1.** подшоҳ; сардор, соҳиб.

Сиёмак ба дасти чунон зишт дев
Табаҳ гашту монд анҷуман бе хидев. *Фирдавсӣ*

Хидеви Аҷам, шаҳриёри араб
Ба эҳзори лашкар бифарсуд лаб. *Ҳотифӣ*

2. худо.

Ба кор овар он донише, к-ат хадев
Бидодасту мангар ба фармони дев. *Абӯшакури Балхӣ*

3. лақаби подшоҳони Миср.

**ХАДЕШ||ХУДЕШ** خدیش **1.** молик; подшоҳ; **2.** кадбону, соҳибаи хона.

Накӯ гуфт муздур бо он хадеш:
Макун бад ба кас, гар нахоҳӣ ба хеш! *Рӯдакӣ*

**ХАДИА||ХАДИАТ** *а.* خدیعه||خدیعت макр, ҳила, фиреб, найранг.

Хадиати ... ӯ ... низ бар ман пӯшида набуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Махоили макр ва хадиати ӯ зоҳир гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАДИР** *а.* خدر суст, беҳис, карахтшуда, шахшуда.

В-ар ту нашносӣ шакарро аз сабир,
Бегумон шуд ҳисси завқи ту хадир. *Румӣ*

**ХАДУК** خدوک *ниг.* **хазук.**

**ХАДША** *а.* خدشه **1.** ҷои захм, асари захм, харош; **2.** *маҷ.* шубҳа, шак, хавф, бим.

[Гурба] гуфт: Чунон менамояд, ки аз ҷониби ман хадша дорӣ ва ҳол он ки ман бо ту паймони мувофақат бастам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАДӢ** خودی *ниг.* **худӣ** 2.

Чу худро зи некон шумурдӣ, — бадӣ,
Намегунҷад андар худой хадӣ. *Саъдӣ*

**ХАЁЛ||ХИЁЛ** *а.* خیال **1.** фикр, андеша, пиндошт, тасаввур, гумон.

Ба хаёли рӯи маъшуқ, эй аҷаб
Ҷоми заҳролуд халвое хуш аст. *Анварӣ*

Шамси Табрез, аз хаёлат хоб
Чун хатоест, к-аз савоб гурехт. *Шамси Табрезӣ*

**хаёл бастан** тасаввур кардан, умед доштан.

Эй гирифтору пойбанди аёл,
Дигар осудагӣ мабанд хаёл. *Саъдӣ*

Солҳо шуд, ки хаёли камарат мебандам,
Ҳаргизам ҳеҷ нагуфтӣ чӣ хаёл аст туро. *Ҳилолӣ*

**2.** ваҳм, воҳима.

Қори ҳар нозукдиле набвад қитол,
Ки гурезад аз хаёле чун хиёл. *Румӣ*

**3.** акси чиз, мас. дар об ё дар оина.

Ҳаст некӯ зоҳираш, чун ҳаст некӯ ботинаш,
Оина чун рост бошад, рост бинмояд хаёл. *Муиззӣ*

**хаёли ботил** хаёли хом, хаёли пуч, беҳуда.

Эй, бехирад, бад-ин сон савдои хом то кай?
То чанд дар димоғат бошад хаёли ботил? *Савдо*

**хаёли каҷ** хаёли нодуруст, хаёли хом.

Аз хами абруви туам ҳеҷ кушоише нашуд,
Ваҳ, ки дар ин хаёли каҷ умри азиз шуд талаф. *Ҳофиз*

**хаёли хом** фикри беҳуда, фикри беасос; **хаёли хом пухтан** ҳаваси беҳуда кардан, хаёли ботил намудан, андешаи беҳуда кардан.

Оташин лаъле, ки тоҷи хисравонро зевар аст,
Ахгаре баҳри хаёли хом пухтан бар сар аст. *Фонӣ*

Хаёли пухтагӣ дорӣ, кулоҳи фақр бар сар неҳ,
Ки аз тоҷи сарафрозон хаёли хом мехезад. *Бедил*

**хаёл (бар)ангехтан** хаёл ба кор бурдан, андешае ва тасаввуре аз худ сохтан.

Гарчи танг омад дил аз фикри муҳол ангехтан,
Ҳам ба васфи он даҳон хоҳам хаёл ангехтан. *Ҷомӣ*

Хаёле барангезам аз пайкаре,
Ки н-орад чунон ҳеҷ бозигаре. *Низомӣ*

**ХАЁЛАНГЕЗ** خیال‌انگیز *хаёловар, тасаввуровар, бедоркунандаи хаёл.*

Ҳар к-ӯ накунад фаҳме з-ин килки хаёлангез,
Нақшаш ба ҳаром, ар худ суратгари Чин бошад. *Ҳофиз*

**ХАЁЛАНДЕШ** خیال‌اندیش касе, ки бисьёр фикру хаёл мекунад; он ки нақшаҳои бисьёри ғайриамалӣ мекашад.

Рӯзаке чанд бош, то бихӯрад
Хок мағзи сари хаёландеш. *Саъдӣ*

**ХАЁЛБАНДӢ** خیالبندی нақшаҳои хому ғайриамалӣ кашидан, дар андешаҳои хом ғӯтидан.

Эй маърази ин ниёзмандӣ,
В-эй матлаи ин хаёлбандӣ! *Шоҳин*

**ХАЁЛОТ** *а.* خیالات ҷ. **хаёл.**

Ҳар он гуна ҳарфе, ки пеш оварад,
Хаёлоти ваҳмии хеш оварад. (1) *Шодӣ*

**ХАЁЛӢ** خیالی **1.** мансуб ба хаёл.

То худ чӣ нақш бозад ин сурати хаёлӣ. *Ҳофиз*

**2.** хаёлотӣ, савдоӣ.

Ба ту гаштам чу хаёливу ба хотир нагузашт
Ҳаргиз ин нуктаат, охир чӣ хаёлест туро. *Ҷомӣ*

**ХАЗ I** *а.* خز **1.** як хел ҳайвони хурди дарранда аз ҷинси қоқум; **2.** пӯсти ин ҳайвон; **3.** пӯстине, ки аз пӯсти хаз дӯхта шудааст.

Бад-ӯ гуфт: Эй бадтар аз мори газ!
Ба майдон кӣ пушад зиреҳ зери хаз? *Фирдавсӣ*

Хезеду хаз оред, ки ҳангоми хазон аст,
Боди хунук аз ҷониби Хоразм вазон аст. *Манучеҳрӣ*

**ХАЗ II||ХАЗЗ** *а.* خز навъе аз матои абрешимӣ.

Зи каттону абрешиму мӯю қаз
Қасаб кард пурмоя дебою хаз. *Фирдавсӣ*

[Ақорибӣ дарвеш] ҷомаҳои куҳан ба марги ӯ бидариданду хазу димиётӣ ба ивази он бибуриданд. *Саъдӣ*

Хаззи кӯфию ҷувол ар чи зи пашманд ба асл,
Лек дур аст ба маънӣ хази кӯфӣ зи ҷувол. *Азрақӣ*

Хаз зи баззоз ҷӯ, на аз хаббоз. *Зарбулмасал*

**хаззи адкан** порча ё ҷомаи абрешимини хокистарранг.

Айёми хаззу хиргаҳи гарм аст, з-ин сабаб
Хиргоҳи осмон ҳама дар хаззи адкан аст. *Анварӣ*

**ХАЗАНДА** خزنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **хазидан; 2.** ҳайвоне, ки хазида-хазида меравад.

... Ва хазанда дар он мусовианд ва мушорик. *Аҳмади Дониш*

**ХАЗАР I** خزر **1.** тоифае, ки дар соҳили баҳри Хазар сукунат доштааст; **2.** номи ноҳияе дар Туркистон; **3.** тан-

гии чашм, ки ба назари касе чунин менамояд, ки гӯё кас бо гӯшаи чашм нигоҳ мекунад.

**ХАЗАР** II *а.* خضر **1.** тозагӣ, кабудӣ; **2.** сабза; сабзавот.

Бош чун дӯлоб нолон, чашм тар,
То зи саҳни ҷонт баррӯяд хазар. *Румӣ*

Қурби сад ҳазор тағор ҳосили он аст ва ҳубубот ва анвои хазар дар он ҷо беҳтар аз тамомати аъмоли Бағдод меояд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХАЗАРОН** خزران *ниг.* **хазар** I 1, 2.

Вақти саҳаргаҳ куланг таъбияе сохтаст
В-аз лаби дарьёи Ҳинд то хазарон тохтаст. *Манучеҳрӣ*

**ХАЗАФ** *а.* خزف сафол; сафолин, зарфи сафолин.

Ба сухани ҷоҳил ҳаргиз хазаф дур нагардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Марди бетӯша, к-уфтод аз пой,
Бар камарбанди ӯ чи зар, чи хазаф. *Саъдӣ*

Ҷои он аст, ки хун мавҷ занад дар дили лаъл
З-ин тағобун, ки хазаф мешиканад бозораш. *Ҳофиз*

**ХАЗАФПОРА** خزف‌پاره пораи сафол, сафолпора.

Чаро ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо ва хазафпораҳо баробар мекунӣ? *Садри Зиё*

**ХАЗЗ** *а.* خز *ниг.* **хаз** II.

**ХАЗИДАН** خزیدن **1.** гавак кашидан, ба синаву шикам роҳ рафтан, ба дасту по гаштан; **2.** пинҳон шудан, номаълум ба ҷое дохил шудан.

Аз ҷунон варта халос ёфта дар сӯрох хазид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАЗИНА** *а.* خزینه **1.** ҷои нигоҳ доштани пул ва ҷавоҳирот, сандуқи давлатӣ.

Чун раият кам шуд, иртифои вилоят нуқсон пазируфт ва хазина тиҳӣ монд ва душманон тамаъ карданд ва зӯр оварданд. *Саъдӣ*

**2.** ҷои нигоҳ доштани чизе.

Ва қуввати ҳофиза хазинаи ваҳм аст, чунон ки мусаввира хазинаи ҳис аст. *Ибни Сино*

**ХАЗЛОН**||**ХАЗЛ** *а.* خذلان||خذل **1.** худдорӣ аз ёрӣ расондан ба касе; **2.** бебахрагӣ, бадбахтӣ, бечорагӣ, хорӣ.

Хоки даргоҳат диҳад аз иллати хазлон наҷот,
К-иттифоқ аст он, ки аз ёқут кам гардад вабо. *Хоқонӣ*

Ин бадбахтон, ки гирифтори азоби абадӣ гаштаанд ва дар шиканҷаи хазлони сармадӣ афтода, сабаби он торикиҳост. *Аҳмади Дониш*

**ХАЗОИН** *а.* خزائن *ҷ.* **хазина.**

Фариштае, ки вакил аст бар хазоини бод,
Чӣ ғам хӯрад, ки бимирад чароғи пиразане. (1) *Саъдӣ*

Ва мафотеҳи хазоини осмону заминро назди ман донед. (1) *Аҳмади Дониш*

**ХАЗОН** خزان тирамоҳ, фасли тирамоҳ, поиз.

Дар баҳори замона барге нест,
Ки на боди хазон бихоҳад бурд. *Анварӣ*

Ғанимате шумур, эй гул, навои булбулро,
Ки баргрези хазон ояду баҳор намонад. *Ҳилолӣ*

**ХАЗОНДИДА** خزان‌دیده **1.** пажмурда, афсурда.

Хазондида ниҳоли хушк буд аз рӯзгор ин ҷон,
Даромад боди зулфи некувон, аз бех баркандаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** он кӣ кулфату азоб ё таҷрибаи зиндагӣ дидааст.

Қимати гул нашиносад магар он мурғи асир,
Ки хазондида бувад, пас ба баҳоре бирасад. *Хисравӣ Деҳлавӣ*

**ХАЗРО** *а.* خضرا сабз, сабзранг; кабуд.

Ливои байзо дар фазои сипеҳри хазро барафрохт. *«Равзат-ус-сафо»*

Чашм ғарра шуд ба хазрои даман,
Ақл гӯяд бар маҳакки мо-ш зан! *Румӣ*

**ХАЗУК**||**ХАДУК** خذوک||خدوک **1.** ошуфта, ба хашм омада, ғазабнок; **2.** парешон, озурдатабиат.

Ҳар кӣ бар даргаҳи мулук бувад,
Аз чунин корҳо хазук бувад. *Унсурӣ*

**ХАЗ-ХАЗОН** خزخزان хазон-хазон, каш-кашон.

Гар аз ин давлат натозӣ хаз-хазон,
Ин баҳоратро ҳаме ояд хазон. *Румӣ*

**ХАЙ** خوی арақ, арақи бадан.

Шароб хӯрдаву хай карда меравӣ ба чаман,
Ки оби рӯи ту оташ дар арғувон андохт. *Ҳофиз*

**ХАЙБАТ** *а.* خیبت ноумедӣ, маъюсӣ, рӯҳафтодагӣ; бемуваффақиятӣ.

...Ба ҷумла тазкия ва тасфияи ӯ, ки муҷиби фалоҳ ва хайбати ӯ шавад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ХАЙЁМ** *а.* خیام **1.** устои хаймасозӣ, хаймасоз, чодирдӯз; **2.** тахаллуси шоир ва риёзидони машҳури форсу тоҷик Умари Хайём (соли вафоташ 1123).

**ХАЙЁТ** *а.* خیاط либосдӯз, дӯзанда, дарзӣ.

Ҳар ҷомае, ки дар дуккони хайёт буд, ба зиён овард. *Авфӣ*

◇ **хайёти азал** *киноя аз* худо.

Хайёти азал карда чу аз бахьяи рангин
Шерозаи домони чаман оби равонро. *Туғрал*

**ХАЙЗУРОН**||**ХИЗУРОН** *а.* خیزران як навъ най, бамбук.

Маи заъфарон хӯр зи дасти буте,
Ки гӯӣ қазибест аз хайзурон. *Манучеҳрӣ*

**ХАЙИР** *а.* خیر одами некӯкор, некӯкирдор, боэҳсон.

Ӯ одил ва хайир буда ва ба вуфури муҳиммот расидӣ ва доди мазлум аз золим ситондӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ӯ марде одил ва хайир буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ХАЙЛ** *а.* خیل **1.** галаи аспҳо, рамаи аспҳо.

Шунидам дар айёми Ҳотам, ки буд
Ба хайл-андараш бодпое чу дуд... *Саъдӣ*

Маро борҳо дар хазар дидай,
Зи хайлу чарогоҳ пурсидай. *Саъдӣ*

**2.** аскарони савора; саворон; мавкиб.

Зи хайлаш ҳар саре соҳибкулоҳе,
Сипоҳаш ҳар яке мирею шоҳе. *Убайди Зоконӣ*

Оранд фавҷ-фавҷ ба ҷанги мухолифонш
Аз зангу турк, хайлу ҳашам абру офтоб. *Муиззӣ*

3. гурӯҳ; тоифа, ҷамоат, қавм.

Ва хайли вай ҳама бигурехтанд ва он саворон боз куштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бар аспи худ барнишонд ва бидавонид ва ӯро ба хайли худ бурд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар хайли ходимонат ҳарчанд нест лоиқ,
Дар хоки остонат ҳарчанд нест қобил. *Савдо*

◇ **хайли анбуҳ** пайравони бисьёр, мавкиби серодам.

Ӯро хонсолор хондандӣ, марде мӯҳташам буд бо хайли анбӯҳ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**хайли хона** одамони хона, аҳли хона.

В-он киро подшаҳ бияндозад,
Касаш аз хайли хона нанвозад. *Саъдӣ*

**ХАЙЛЕ** خیلی хеле, бисьёр, зиёд.

Андак-андак хайле шавад ва қатра-қатра сайле гардад. *Саъдӣ*

**ХАЙЛТОШ** خیل‌تاش ҳамхайл, ҳамқатор, ҳамгурӯҳ, ҳамқабила.

Чӣ хуш гуфт Бактош бо хайлтош:
Чу душман харошидӣ, эмин мабош! *Саъдӣ*

Бисту як пайкар, ки аз сақлоб дорад хайлтош,
Гарди роҳи хайли ӯ то Қирвон афшондаанд. *Хоқонӣ*

**ХАЙЛХОНА** خیل‌خانه *ниг.* **хайл (хайли хона).**

Тукол ва Туғон ба хайлхонаи Саъдуддавла рафтанд ва лашкариён оғози тороҷ карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун сухангӯ сухан ба охир бурд,
Дарзад оташ ба хайлхонаи курд. *Низомӣ*

**ХАЙМА** *а.* خیمه чодир; соябони калон, хиргоҳ; манзилгоҳи қобили ҳамлу нақл.

Ба хайма-дарун марди шамшерзан
Бараҳна нахуспад чу дар хона зан,
Бибояд ниҳон ҷангро сохтан,
Ки душман ниҳон оварад тохтан. *Саъдӣ*

Ногоҳ ба хаймаи аъробие расид. *Авфӣ*

**хайма афкандан (ё андохтан)** чодир задан, хайма шинондан; **хайма баркандан** хайма бардоштан; *киноя аз* рафтан, ба роҳ даромадан, дур шудан.

Магар ба теғи аҷал хайма барканам, варна
Рамидан аз дари давлат на расму роҳи ман аст. *Ҳофиз*

**хайма густурдан (ё кашидан)** чодир задан, хайма шинондан.

Чун зи ҷоми висол маст шавӣ,
Хайма бар фарқи ҳафт торум каш. *Бадри Ҷоҷӣ*

**хайма задан** хаймаро бар замин устувор кардан, хайма шинондан.

Мунъим ба кӯҳу дашту биёбон ғариб нест,
Ҳар ҷо, ки рафт, хайма заду хобгоҳ сохт. *Саъдӣ*

Ҳар куҷо зад хайма чун моҳи сипеҳр он офтоб,
Бедилон аз риштаи ҷон сохтанд онро таноб. *Ҷомӣ*

**хайма кашидан** *ниг.* **хайма густурдан; хайма фурӯхиштан** хайма бардоштан; чодир ғундоштан; бор бастан, ба роҳ даромадан.

Ало, эй хаймагӣ, хайма фурӯҳил,
Ки пешоҳанг шуд берун зи манзил. *Ҷомӣ*

◇ **хаймаи азрақ** *киноя аз* осмон; **хаймаи димоғи сағир** пӯсти пардан мағз; **хаймаи зангорӣ** *киноя аз* осмон; **(ин) хаймаи мурассаи зарринтаноб** *киноя аз* осмон.

Ин хаймаи мурассаи зарринтанобро,
Эй кошки, ки боди қазо барканад таноб. *Савдо*

**хаймаи пирӯза** *киноя аз* осмон.

Болои ҳафт хаймаи пирӯза дон зи қадр
Майдонгаҳе, ки ҳаст дар он аскари сахош. *Хоқонӣ*

**хайма берун задан** *киноя аз* хориҷ шудан, берун шудан аз ҷое; **хайма ба саҳро бурдан** а) аз назар пинҳон шудан, ғоиб шудан; б) ошкору бепарда будан; **хайма ба саҳрои адам задан** *киноя аз* мурдан, аз дунъё гузаштан.

Ҳар чаҳор кас хайма ба саҳрои адам заданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**хайма дар харобӣ задан** а) нотарс ва бебок будан; б) сафар кардан.

**ХАЙМАГӢ** خیمگی 1. мансуб ба хайма; 2. сӯзани калон барои дӯхтани чодирҳо; 3. *таър.* амалдори низомӣ, ки кори хаймазанӣ ба ӯҳдаи ӯст.

Ало, эй хаймагӣ, хайма фурӯҳил,
Ки пешоҳанг шуд берун зи манзил. *Ҷомӣ*

**ХАЙР** *а.* خیر 1. хубӣ, некӣ; *муқобили* **шар(р).**

Хайре кун, эй фалону ғанимат шумор умр
З-он пештар, ки бонг бароянд: фалон намонд. *Саъдӣ*

Ман ончунон аблаҳ нестам, ки ... хайри ӯро аз шар имтиёз накунам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**хайру шарр** некӣ ва бадӣ.

Ба рози дил чу бикшой лаби хеш,
Нахуст аз хайру шарри он бияндеш. *Ҷомӣ*

2. нек, хуб, нағз; 3. фоида, нафъ, манфиат.

Замини эшон аз хайру баракат холист. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**хайр аст?** чӣ шуд?; корҳо дуруст аст?

Ҷавоне даромад, гуфт: Дар ин миён касе ҳаст, ки забони порсӣ донад? Ғолиб ишорат ба ман карданд. Гуфтамаш: Хайр аст? *Саъдӣ*

**ба хайр бод** фалониро ба некӣ ёд кунанд; **зикраш ба хайр бод** ёд кардани фалонӣ ба хайр бошад, фалониро ба некӣ ёд кунанд.

Дӣ пири майфурӯш, ки зикраш ба хайр бод,
Гуфто: Шароб нӯшу ғами дил бибар зи ёд. *Ҳофиз*

**хайр гуфтан** «не» гуфтан, ҷавоби манфӣ додан.

Чӣ гӯямаш, ки бигирам дил аз ту, гӯяд: Хайр,
Худош хайр диҳад он ки хайр мегӯяд. *Мӯҳсини Таъсир*

**ХАЙРА** *а.* خیر: **хайра мақдам!** қадам ба хайр бод!, хуш омадед!

Дар навбате чунин, ки қудуми рабеъро
Вирди забони халқ ҳама хайра мақдам аст. *Анварӣ*

**ХАЙРАТ** *а.* خیرت кори нағз, кори хуб, кори савоб, кори хайр.

**ХАЙРБОД||ХАЙРБОДӢ** خیرباد||خیربادی видоъ, хайру хуш гуфтан.

Ин бигуфту хайрбодӣ карду рафт,
Гашт қаҳту ҷӯъашон дар роҳ зафт. *Румӣ*

**ХАЙРОТ** *а.* خيرات *ҷ.* **хайрат.**

[Искандар] гуфт: Ҳар мамлакатеро, ки бигирифтам, раийяташро наёзурдам ва русуми хайроти гузаштагон ботил накардам. *Саъдӣ*

**ХАЙРХОҲ** خيرخواه касе, ки ба дигаре некӣ мехоҳад.

**ХАЙРХОҲӢ** خيرخواهى хайр хостан ба дигарон, некӯкорӣ.

Чу парҳезгорӣ шавад пешаат,
Бувад хайрхоҳӣ дар андешаат. *Ҷомӣ*

Панҷ ҳазор танга... мукофоти ин ҳама хайрхоҳию дилсӯзии он буд. *Садри Зиё*

**ХАЙТ** *а.* خيط **1.** дӯхтан; **2.** нах, ресмон; **3.** *маҷ.* субҳидам, рӯшноии субҳ.

То ки пеш аз хайт бикшояд раҳе,
То наафтад з-он фазиҳат дар чаҳе. *Румӣ*

**хайти абьяз** рӯшноии субҳ, субҳидам; **хайти асвад** торикии шаб.

**ХАЙШ** خيش *ниг.* **хеш** II.

**ХАЛ(Л)** *а.* خل сирко.

Дар дусад ман шаҳд як вақья зи хал
Чун дарафкандию дар вай гашт ҳал. *Румӣ*

**ХАЛА** I||**ХУЛА** خله суккони киштӣ.

Оби тира аст ин ҷаҳон, киштитро
Бодбон кун тоату дониш хала. *Носири Хисрав*

**ХАЛА** II خله харза, ёва, сафсата, гапи бехудаву бемаънӣ; қилу қол.

Барорад яке бод бо зилзила,
Зи гетӣ барорад хурӯшу хала. *Фирдавсӣ*

**ХАЛА** III خله гум, гумшуда, он чи ки ба оҳистагӣ ва кам-кам бартараф мешавад.

Ӯ мар-ӯро дар он яла карда,
Меҳри ӯро зи дил хала карда. *Унсурӣ*

**ХАЛА** IV خله **1.** чизе, ки мехалад ва ба ҷое фурӯ меравад; чӯбдасти нӯгтез барои рондани чорпоён, халачӯб.

Одамиёнро сухане бас бувад,
Гов бувад, к-аш хала дар пас бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *тиб.* дарде, ки дар ботин ҳис мешавад; дарди паҳлу.

Рӯйҳо тобон зи хашм, андомҳо печон зи буғз,
Гӯиё доранд боди лақваву дарди хала.
*Масъуди Саъд*

**ХАЛАЛ** *а.* خلل **1.** нуқсон, зарба, монеа, зарар.

Хасмат андар таназзуле бодо,
Ки халалҳои ҷонгазой орад. *Анварӣ*

Зилзилае буд қавӣ ва бисьёр иморот хароб кард, аммо касро аз мардум халале нарасид.
*Носири Хисрав*

Ин чӣ айб аст, к-аз он айб халал хоҳад буд,
В-ар бувад низ, чӣ шуд, мардуми беайб куҷост?
*Ҳофиз*

**2.** рахна, шикоф.

Ба садди халал ва тадоруки залал машғул гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХАЛАЛПАЗИР** خلل پذير ноустувор, нопойдор.

Халалпазир бувад ҳар бино, ки мебинӣ,
Магар бинои муҳаббат, ки холӣ аз халал аст.
*Ҳофиз*

**ХАЛАНДА** خلنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **халидан;** **2.** фурӯраванда, тез.

То рӯз равандасту шаб андар паи рӯз аст,
То хор халандасту гул андар паи хор аст. *Муиззӣ*

**ХАЛАФ** *а.* خلف **1.** аз пас оянда; ворис, писар; писари нек, фарзанди сазовор; ҷонишин; *муқобили* **салаф** I.

Яке рафту динор аз ӯ сад ҳазор,
Халаф монд соҳибдили ҳушьёр. *Саъдӣ*

Чун надорӣ ба зиндагӣ халафе,
Ки барад номи ту ба ҳар тарафе... *Мушфиқӣ*

**2.** лоиқ, сазовор.

Ба истиқболи чашмат фитна аз ҳар сӯй саф банданд,
Қамар дар хидмати устод шогирди халаф бандад.
*Сайидо*

**ХАЛАЧӮБ** خله‌چوب чӯбе, ки бо он ҳайвонҳоро меронанд.

Ба пои филон чӣ халад халачӯби говронӣ.
*Зарбулмасал*

**ХАЛАЪ**||**ХАЛО** *а.* خلاء||خلا хилват, ҷои холӣ аз мардум, ҷои танҳоӣ; *муқобили* **малаъ**||**мало.**

Он чиз набувад ва гӯяд, ки чора нест, ки беруни олам ё халаъ бувад ё малаъ. *Ибни Сино*

Мехостам зи дилбари худ узр дар хало,
В-аз оби дида гашта замин назди ӯ халоб.
*Анварӣ*

Ҳоҷат ба далел нест ин ҷо
Гӯянд, агар хало маҳол аст. *Мушфиқӣ*

**дар хало ва мало** пинҳонӣ ва ошкоро.

Дар хало ва мало ба таъризу тасреҳ дар бораи эшон калимоте мегуфт, ки машъалчиён ба амсоли талаффузи он шарм доранд. *«Равзат-ус-сафо»*

[Коршинос гуфт]: Мехоҳам, ки баъзеро дар халаъ ҷавоб гӯям ва бархеро дар малаъ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАЛАҚ** *а.* خلق кӯҳна, кӯҳнашуда; либоси жанда ва фарсуда.

Ман бо ин ҷомаи халақ чӣ гуна ба хидмати ӯ равам. *Авфӣ*

Гул арчи хилъати хубе ба тозагӣ пӯшид,
Ба чашми халқ ҷамоли туаш халақ карда. *Ҷомӣ*

Дар дибоғат гар халақ пӯшид мард,
Хоҷагии хоҷаро он кам накард. *Румӣ*

**ХАЛАҚПӮШ** خلق پوش кӯҳнапӯш, жандапӯш.

Яке хубрӯю халақпӯш буд,
Ки дар Миср якчанд хомӯш буд. *Саъдӣ*

**ХАЛАҶОН** خلجان ҳаяҷон, изтироб; такон хӯрдан.

Аммо халаҷоне ба хотири шарифаш роҳ ёфта, дар шабе аз шабҳо мутафаккирвор ба мадраса рафт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Васвасаи вуқӯъ магар дар синаи ӯ оғози халаҷон кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАЛВАТ** *а.* خلوت *ниг.* **хилват.**

**ХАЛЕУЛЪИЗОР** خليع العذار 1. лаҷомгусехта, белаҷом, бемаҳор; саркаш; 2. берӯй, фосиқ.

Зи осеби наҳсу зи ҳавли шумор
Барӣ гашт як сар халеулъизор. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* саргардон, овора.

[Саъд]... муддате халеулъизор дар он кӯҳсор мегардид ва оқибатулумр ба Бағдод рафт ва аз девони азиз навозишҳо ёфт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХАЛЕЪ** *а.* خليع рондашуда, айбдор.

**ХАЛИДАДИЛ** خليده دل *киноя аз* дилшикаста, хаста, ранҷида; бесабр.

В-аз он ҷо ба Ҷайҳун ниҳоданд рӯй
Халидадилу бо ғаму гуфтугӯй. *Фирдавсӣ*

**ХАЛИДАН** خليدن фурӯ рафтан, ба бадан фурӯ рафтан(-и чизи тез), бо олати тезнӯг чизеро задан.

Ҷон сӯхтану ҷигар халидан
Ҳиҷрони туро камина кор аст. *Анварӣ*

**ХАЛИДАРАВОН** خليده روان рӯҳафтода, рӯҳафсурда; ранҷида.

Ба пирӯзгар-бар ту, эй паҳлавон,
Ки аз ман набошӣ халидаравон. *Фирдавсӣ*

**ХАЛИЛ** *а.* خليل 1. дӯст, дӯсти меҳрубон, дӯсти наздик.

Аҷаб сабеҳу малеҳӣ, аҷаб халилу ҷамилӣ,
Вале чӣ суд, ки қадри ҷамоли хеш надонӣ. *Ҷомӣ*

2. *д.* шакли кӯтоҳи Халилуллоҳ, ки лақаби Иброҳими пайғамбар аст.

**ХАЛИТ** *а.* خليط 1. омехта, чизҳои бо ҳам омехташуда; 2. *маҷ.* рафиқ, шарик, ҳамроҳ; ҳамсар.

Ҳеҷ чизро таъсир зиёдат аз таъсири ҷалис ва халит нест. *Насириддини Тӯсӣ*

**ХАЛИФА** *а.* خليفه 1. касе ки ҷонишини каси дигар аст; ноиб, ҷонишин, қоиммақом; 2. лақаби подшоҳони ислом, ки ноиби Муҳаммад ва пешвои умуми мусулмонон шумурда мешуданд.

Ҳар сол дувист ҳазор дирам халифаро диҳанд ва даҳ ҳазор дирам амири Хуросонро. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ХАЛИШ I** خلش ғавғо, ошӯб, шӯру ғавғо.

Дида ҳар соат халиш дар иҷтиҳод,
Рӯзу шаб часпида ӯ бар иҷтиҳод. *Румӣ*

**ХАЛИШ II** خليش лои часпанда, гили часпак, лаҷан.

**ХАЛИҚ** خليق 1. лоиқ, сазовор; 2. хушхӯй, хушахлоқ; 3. чизи офаридашуда, махлуқ.

Агар некам, агар бад, хилқат аз туст,
Халиқе хуб боист офаридан. *Носири Хисрав*

**ХАЛИҚАТ** *а.* خليقت 1. табиат, ниҳод, сиришт, хулқ; 2. чизи офаридашуда, офарида, махлуқ.

**ХАЛИҶ** *а.* خليج қисме аз баҳр, ки ба хушкӣ даромада аст, шохоби баҳр, шохоба.

Суханро об дар ҷӯ аз сутураш,
Халиҷе ҳафт дарьё аз буҳураш. *«Баҳори Аҷам»*

**ХАЛЛ** *а.* خل *ниг.* хал(л).

**ХАЛЛУХ** خلخ 1. номи шаҳрест дар Туркистони қадим, ки мувофиқи ривоят, мардуми он хушрӯ будаанд ва мушки хуб аз он ҷо оварда мешудааст.

Нози ту гар ба ҷон бувад, бикашам,
Гар ту аз Халлухию ман аз Ҳабашам. *Низомӣ*

Гӯи хубӣ бурда аз хубони Халлух, шод бош!
Ҷоми Кайхисрав талаб, к-Афросиёб андохтӣ. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* хушбӯ.

Чунон к-аз хонданаш фаррух шавад рой,
Зи мушк афшонданаш халлух шавад ҷой. *Низомӣ*

**ХАЛЛУХИЗОД** خلخى زاد он кӣ дар Халлух зоида шудааст; *маҷ.* хушрӯ, соҳибҷамол.

Нигоре бояд акнун халлухизод,
Ба рухсора бути Чинро муҷоҳиз. *Бадеӣ*

**ХАЛЛУҲИНАЖОД** خلخى نژاد *ниг.* халлухизод.

Наргис нигар, чӣ гуна ҳаме ошиқӣ кунад,
Бар чашмакони он санами халлухинажод.

**ХАЛО** *а.* خلا *ниг.* халаъ.

**ХАЛОБ** خلاب ботқоқ, ботлоқ, замини серлою об, ки пой ба он мегӯтад.

Ҷавҳар агар дар халоб афтад, ҳамон нафис аст ва ғубор агар бар фалак равад, ҳамон хасис. *Саъдӣ*

Саманди сухан то ба ҷое биронд,
Ки қозӣ чу хар дар халобе бимонд. *Саъдӣ*

Бисьёр мардум дар обҳо ва халобҳо ғарқ шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **хар дар халоби** *касе, чизе* **рондан** мудохилат кардан, аралаш шудан ба коре.

Беҳуда хар дар халоби қиссаи ман рондаӣ,
Қофирам, гар нафканам гови ҳиҷо дар хирманат. *Анварӣ*

**ХАЛОИҚ** *а.* خلائق *ҷамъ* 1. ҷ. **халиқат** 2; 2. халқ, мардум.

Хазоин тиҳӣ карду пур кард ҷайш,
Чунон к-аз халоиқ ба ҳангоми айш. *Саъдӣ*

Барои ин ки зиёда аз ин хандида ба назди халоиқ аз ин ҳам бадтар шарманда нашавад, ба остини худ даҳонро маҳкам гирифт. *Садри Зиё*

**ХАЛОЛӮШ** خلالوش ғалоғула, ҷӯшу хурӯш; шӯру ошӯб, фитна.

Гирди гули сурх-андар хатте бикашидӣ,
То халқи ҷаҳонро бифигандӣ ба халолӯш. *Рӯдакӣ*

Халолӯшу афғону фарьёди мард
Чу тундар баромад зи ҷои набард. *Фирдавсӣ*

**ХАЛОС** *а.* خلاص наҷот, раҳоӣ, озодӣ.

Ҳилолӣ аз ин шаб халосе надорад,
Магар офтобе зи ҷое барояд. *Ҳилолӣ*

**халос гаштан** *ниг.* **халос шудан; халос додан** раҳо кардан, озод кардан.

Халосам деҳ, халосам деҳ, халосам деҳ,
Ки сахт афтодаам дар доми дигар. *Шамси Табрезӣ*

**халос ёфтан** наҷот ёфтан, озод шудан.

Ва гуфтӣ: Мо аз ранҷи марвониён акнун халос ёфтем. *«Таърихи Наршахӣ»*

Қунун он чунон гаштаам пойбанд,
Ки ҳаргиз наёбам халос аз каманд. *Хоҷу*

**халос шудан** (*ё* **гаштан**) раҳо шудан, раҳоӣ пайдо кардан.

Ба ҳаводории он шамъ чу парвона вуҷуд
То насӯзӣ, нашавӣ аз хатари ишқ халос. *Ҳофиз*

Шогирдон аз ин бори гарон халос гаштанд. *Садри Зиё*

**ХАЛОСӢ** خلاصی халос, наҷот, раҳоӣ.

Худдом намедонистанд чӣ кунанд, барои халосии ҳазрати эшон ҳуҷум оваранд ё ба ҳолашон гузоранд. *Садри Зиё*

**халосӣ додан** халос кардан, наҷот додан.

Чун Хизри роҳи саодатам гаштӣ, аз зулмати чоҳи залолатам халосӣ деҳ! *Садри Зиё*

**ХАЛОҚАТ** *а.* خلاقت кӯҳнагӣ, фарсудагӣ.

Пас аз халоқату шунъат гуноҳи духтар нест,
Туро, ки даст биларзад, гуҳар чӣ донӣ суфт. *Саъдӣ*

Қолас, ки ҳеҷ халқаш нангарид
Аз халоқат, он карим онро харид. *Рӯмӣ*

**ХАЛОҶО(Й)** خلاجا(ی) ҳоҷатхона, обдастхона, бадрафт, мабраз.

Абӯумари Вазҷоҷӣ ... гуфтӣ, ки ман сӣ сол халоҷои Ҷунайд ба дасти худ пок кардаам. *Ҷомӣ*

**ХАЛУҚ** *а.* خلوق бӯи хуш.

У набуд он асад, ки рангу халуқ
Кард ӯро дар ин куҳан сандуқ? *Саноӣ*

**ХАЛХОЛ** *а.* خلخال ҳалқаи тилло ва ё нуқра, ки занон барои зинат ба пой мебананд.

Сари харитаро бикушод ва дар он ҷо сивор ва халхол ва гӯшвори қимат дид. *Авфӣ*

Чу халхоли зараш дар по фитодам,
Ба иззат бӯса бар пояш ниҳодам. *Убайди Зоконӣ*

**ХАЛЪ** *а.* خلع **1.** кандан, кашида аз ҷой кандан; **2.** бекор кардан, аз кор гирифтан, азл кардан, дур кардан аз ҷое, коре ё мансабе.

... Халъ карданд ва писари Шопурро бинишониданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Баски муштоқ буд рӯзи бадаш,
Дод фармони халъу қатъи ядаш. *Бедил*

Ва мудом дар тарс бошанд аз халъи ҳукумат ва амороти подшоҳи эшон. *Аҳмади Дониш*

**ХАЛҚ** *а.* خلق **1.** офаридан, ба вуҷуд овардан; **халқ кардан** ба вуҷуд овардан.

Яке халқ хоҳам кард, ки ӯ халифаи ман бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** мардум, одамон, тӯдаи одамон, ҷамоат, гурӯҳи одамон.

Миқдори як фарсанг беш натавонистанд кандан ва халқи бисёр ҳалок шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳар рӯз ҷанге кардӣ сахт, чунон ки халқеро бикуштӣ. *Авфӣ*

Гӯянд, Умари Абдулазиз як рӯз то пешин ба кори халқ машғул буд, монда шуда ба хона даромад. *Аҳмади Дониш*

**ХАЛҚОЗОР** خلق آزار мардумозор, золим.

Писандидаст бахшоиш, ва лекин
Манеҳ бар реши халқозор марҳам. *Саъдӣ*

**ХАМ(М)** خم **1.** каҷ, моил ба тарафе; **2.** каҷӣ, хамидагӣ, печутоб.

Бо қадди ту қадди сарв хам дорад,
Чун қадди ту боғи сарв кам дорад. *Анварӣ*

Мушкил, ки бувад рӯи халосӣ дили моро
Аз зулфи ту бо ин ҳама хамҳову шиканҳо. *Ҷомӣ*

**хами абрӯ** каҷии абрӯ.

Бар тоқи фалак маҳ қади худ кард хаму гуфт:
Моро ба навӣ бо хами абрӯи ту майлест. *Камоли Хуҷандӣ*

Ваҳ, чӣ хуш бошад, ки бинам бори дигар рӯи дӯст,
Дар суҷуд оям ба меҳроби хами абрӯи дӯст. *Махфӣ*

**хами гесӯи мушкбӯй** шиканҷи мӯи муаттар, марғулаи зулфи хушбӯй.

Эй ман, ғуломи он хами гесӯи мушкбӯй,
Афтода дар ду пои ту аз орзуи ту. *Анварӣ*

**хамми каманд** ҳалқаи каманд.

Ба корҳои гарон марди кордида фирист,
Ки шери шарза дарорад ба хамми каманд. *Саъдӣ*

Диловар даромад чу Дастони гурд,
Ба хамми камандаш дароварду бурд. *Саъдӣ*

**хам андар хам** печ дар печ.

Шарҳи шикани зулфи хам андар хами ҷонон
Кӯтаҳ натавон кард, ки ин қисса дароз аст. *Ҳофиз*

**хаму печ** шикан, тоб, ҳалқа; *маҷ.* ранҷу азоб.

Ҳар киро муддао баланд афтод,
Дар хаму печи ин каманд афтод.

**хаму чам** хамидан ва ҷунбиш кардан аз тарафе ба тарафе (дар вақти роҳ рафтан).

Ба андози хиромаш бо хаму чам
Фиғони зерҳо мерехт дар бам. *Хоҷӣ*

**хам гаштани пушт** хамида гаштани қомат, дуто шудани қомат (аз таъсири пирӣ, сахтӣ, азоб ва ғ.); **хам додан** хамондан, дуто кардан.

Чу бозигар ҳамерафтанд хам дода миенакро,
Ба ҳалқ-андар яке ҳалқа, ба тан урьён, ба дил бирьён. *Асҷадӣ*

**хам овардан** (*ё* **хӯрдан**) каҷ шудан.

Хам орад зи болои ӯ сарвбун,
Дурафшон кунад, чун сар ояд сухун. *Фирдавсӣ*

**3.** айвон; суфа.

Сипаҳпаҳлавон буд бо шоҳ Ҷам,
Ба хам-андарун шоду хуррам ба хам. *Унсурӣ*

Ҳазорон бад-ӯ андарун тоқу хам,
Ҳазорон нигор андарун бешу кам. *Фирдавсӣ*

◇ **хам будан** итоат кардан; **хам задан** гурехтан; **пас хам задан** гурехтан; нопадид шудан; **хами касе хӯрдан** фиреб хӯрдан аз касе; **хам дар хами касе доштан** нияти вайрон кардани кори касеро доштан.

Оҳи ман хам дар хами афлок дорад рӯзу шаб,
Ҳар кӣ, Соиб, боддаст афтад, ба хирман душман аст. *Соиб*

**ба хам (андар)омадан** *киноя аз* гурехтан.

Чу шуд рӯи гетӣ зи хуршед зард,
Ба хам андаромад шаби лоҷвард. *Фирдавсӣ*

**ХАМГАШТАПУШТ** خم گشته پشت *ниг.* **хамидапушт;** ◇ **пири хамгаштапушт** *киноя аз* чанг, соз.

Биё, мутриб, аз захма захми дурушт
Бизан бар раги пири хамгаштапушт. *Ҷомӣ*

**ХАМ(М)ИДАГӢ** خمیدگی хамӣ, ҷои хамшуда.

Бад-он гирдист он симин занахдон,
Бад-он хаммидагӣ зулфайни ҷонон. *Унсурӣ*

**ХАМИДАН** خمیدن каҷ шудан, хам шудан, дуто шудан.

Чу меҳроби тоат зи абрӯ намуд,
Хамидаш ҳилол аз барои суҷуд. *Шодӣ*

**хамидани нахл** *киноя аз* хамидани қомат, дуто шудани қомат.

Зи бас бори ғамаш дар бар кашида,
Ба ранги шохи гул нахлаш хамида. *Ҳозиқ*

**аз роҳи** *чизе* **хамидан** аз роҳи чизе баромада ба тарафи дигар рафтан, ҳамчун чапғалат рафтан.

Маро хост, к-орад ба хамми каманд,
Чу дидам, хамидам зи роҳи газанд. *Фирдавсӣ*

**ХАМИДАПУШТ** خمیده‌پشت хамидақомат; он кӣ пушташ аз таъсири пирӣ хамида бошад.

Хамидапушт аз он гаштанд пирони ҷаҳондида,
Ки андар хок меҷӯянд айёми ҷавониро.*

**ХАМИДАҚОМАТ** خمیده‌قامت он кӣ қадаш хам шудааст, хамидапушт.

Хамидақомату зору низор шав! — яъне
Чу моҳи нав ками худ гир, то тамом шавӣ. *Ҳилолӣ*

Чанги хамидақомат механдадат ба ишрат,
Бишнав, ки панди пирон ҳеҷат зиён надорад. *Ҳофиз*

**ХАМИР** *а.* خمیر орди ғалла, ки онро бо обу намак омехта нон мепазанд.

Ба даст оҳани тафта кардан хамир
Беҳ аз даст бар сина пеши амир. *Саъдӣ*

**ХАМИРМОЯ** خمیرمایه **1.** хамири турш, ки онро бо орду обу намак омехта хамир тайёр мекунанд; **2.** *маҷ.* асос, асл, моҳият.

Кист ба гетӣ хамирмояи идбор,
Он кӣ ба иқболи ӯ набошад хурсанд. *Рӯдакӣ*

**ХАМИС** *а.* خمیس **1.** рӯзи панҷуми ҳафта, яъне панҷшанбе, явмулхамис; **2.** *таър.* лашкар, лашкаре, ки аз панҷ қисм иборат аст: пешгоҳ ё ҷабҳа (муқаддима), марказ ё қалб, ду ҷаноҳ (майманаву майсара) ва ақибгоҳ (соқа).

Сад билисӣ ту хамис андар хамис,
Тарки ман гӯ, эй аҷузи дардабис. *Румӣ*

**ХАММ** خم *ниг.* **хам(м).**

**ХАММИДАГӢ** خمیدگی *ниг.* **хам(м)идагӣ.**

***ХАММОР*** *а.* خمار *1. майфурӯш, шаробфурӯш.*

Гузари ӯ бар хонаи хамморе афтод, табиати ӯ ба нӯшидани хамр майл кард. *Авфӣ*

**2.** касе, ки бисьёр шароб мехӯрад, майхӯр, шаробхӯр.

Марди хаммору мутрибу родӣ,
Мояи шодмонию шодӣ. *Саноӣ*

Ба ғоят хаммор буд ва шароб дӯст доштӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ӑнсоб»*

◇ ***чашми хаммор*** *(ё **хумор**) чашми пурноз, чашми* фаттон.

Тавбаро мекунад хароботӣ
Лаби майгуну чашми хаммораш. *Соиб*

**ХАММОРХОНА** خمارخانه дӯкони шаробфурӯшӣ, ҷое ки май мефурӯшанд.

Як замон чун Убайди Зоконӣ
Роҳи хамморхона бардорем. *Убайди Зоконӣ*

**ХАМОН(И)ДАН** خماندن||خمانیدن хам кардан, каҷ кардан; печондан.

Нутқам андар ҳиҷоби шарм хамонд,
Ҳазмам ӑндар халоби аҷз ниҳуфт. *Анварӣ*

**ХАМР** *а.* خمر май, шароб, бода.

Табиати ӯ ба нӯшидани хамр майл кард. *Авфӣ*

Шахсеро бо зани аҷнабия дид, хамр дар пеш ниҳода. *Аҳмади Дониш*

**ХАМСА** *а.* خمسه **1.** панҷ, панҷгона, адади панҷ.

Зикри ҳар як аз халиҷоти хамса ба мавзеи худ биояд. *«Равзат-ус-сафо»*

Саргурдҳои хамса бисту панҷ касро, ки худҳо аз он ҷумлаанд, муқаррар карданд.
*«Хизонаи омира»*

**2.** *адш.* асаре, ки аз панҷ китоб иборат аст, монанди *«Хамса»-и* Низомӣ ё *«Хамса»-и Хисрави Деҳлавӣ;* **хамсаи масруқ** (ё **масруқа**) панҷ рӯзе ки дар солшумории ҷалолӣ ба моҳи дувоздаҳӯми соли шамсӣ изофа мекунанд. Соли шамсӣ 365 рӯз ва як рубъи рӯз (ё ки панҷ соату чилу нӯҳ дақиқа) аст. Дар солшумории яздҷурдӣ ҳар моҳи шамсиро 30-рӯза ҳисоб карда панҷ рӯзи зоидро дар охири моҳи исфандормуз меафзуданд ва он рубъҳои боқимондаро дар як саду бист сол ҷамъ карда соли як саду бистӯмро 13-моҳа ҳисоб мекарданд. Хамсаи масруқа аз он ҷиҳат гуфта мешавад, ки гӯё ин панҷ рӯз аз миёни ёздаҳ моҳи дигар дуздида ба охири моҳи дувоздаҳӯм илова карда мешавад. Аммо дар солшумории ҷалолӣ (аз соли 1079 милодӣ), ки мансуб ба Маликшоҳи Салҷуқӣ аст, рубъҳои боқимондаро дар муддати чаҳор сол ҷамъ карда дар охири моҳи исфандормуз зиёд мекунанд ва онро ба сию шаш рӯз мерасонанд, ва ин соли чаҳорӯм кабиса номида мешавад.

Ҳамеша то бувад дар зиҷи шоҳӣ мӯътабар ин расм
Ки бошад хамсаи масруқ дар салхи маҳи тобон.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**хамсаи мустариқа** *ниг.* **хамсаи масруқ.**

**ХАМСИН** *а.* خمسین панҷоҳ.

Гарчи зоҳидро бувад рӯзе шигарф,
Кай бувад як рӯзи ӯ хамсина алф? *Румӣ*

**ХАМУШ** خمش *ниг.* **хомӯш.**

**ХАМУШӢ** خمشی *ниг.* **хомӯшӣ.**

**ХАМШУДА** خم‌شده хамида, дутошуда.

Баски савдозадаи зулфи дутои ту манам,
Бо қади хамшуда дар доми балои ту манам.
*Сайидо*

**ХАМЬЁЗА** خمیازه беихтиёрона кушода шудани даҳон, дахандара.

Гаҳи хамьёза мавзун мавҷи нуре
Шудӣ чун халқа гирдоби булӯре. *Нозим*
Магӯ пуч, то нашнавӣ ҳарфи пуч
Ки хамьёза хамьёза меоварад. *Соиб*

◇ **хамьёзаи хушк** орзуи беҳосил; **хамьёза** *бар чизе* **кашидан** орзу ва майл доштан бар чизе.

**ХАМӮШ** خموش *ниг.* **хомӯш.**

**ХАМӮШӢ** خموشی *ниг.* **хомӯшӣ.**

**ХАН** خن *хона, бошишгоҳ.*

Чун тафи оташ фитод аз хани машриқ дар об,
Зулфи бунафша бираст аз кулаҳи ёсуман.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ХАНДА** خنده садои махсус дар аснои изҳори хурсандӣ ва хушҳолии одам.

Ду лаб пур зи ханда, ду рух пур зи шарм,
Каёнӣ забон пур зи гуфтори нарм. *Фирдавсӣ*
Ба қозӣ бигуфтанд он саргузашт,
Шуниду ҳаме лаб пур аз ханда кард. *Савдо*

**хандаи ихтилоҷӣ** хандаи бо тамасхур; **хандаи фарох** хандаи қаҳқаҳа, хандаи бо овози баланд.

Ман ӯро бо хандаи фарох надидам, илло ҳама табассум, ки саъб марде буд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ханда задан** хандидан.

Гарчи бар ӯ ханда занад марду зан,
Ӯ ҳам аз он ханда шавад хандазан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ханда дар лаб бастан** *табассуми доимӣ доштан,* ҳамеша табассум кардан; **дар ханда шудан** ханда сар кардан, хандида фиристодан.

Ҳамин ки аз дур намудор гардиданд, ҳама беихтиёр дар ханда шуданд. *Садри Зиё*

◇ **хандаи барқ** раъду барқ, гулдурроси тундар, частани барқ.

Гирьяхо дар парда дорад айшхои бегумон,
Хандаи беихтиёри барқ борон оварад. *Соиб*

**хандаи гул** шукуфтани гул.

Тозагии рӯз тамаввул бувад,
Хандаи гул пардадари гул бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хандаи замин** дамидани гиёҳу сабза ва шукуфтани гулҳо; **хандаи офтоб** тулӯи офтоб.

Хандаи офтоби субҳорой
Аз рухи ҳамчу заъфарони ман аст. *Саноӣ*

**хандаи роз** ошкор шудани роз, фош шудани сир.

Шӯълаи хотири ӯро чӣ шарар чашмаи мехр,
Гирьяи хомаи ӯро чӣ асар хандаи роз? *Урфӣ*

**хандаи шароб** дурахшон будани шароб дар **ҷом;** рехтани шароб ба ҷом.

Дилам зи шӯхии он ҳусни беҳиҷоб шикаст,
Чу субҳ шишаам аз хандаи шароб шикаст.
*Носир Алӣ*

**хандаи қабосӯхтагӣ** *ханда барои пӯшонидани ғами худ;* **хандаи ҷом** рехтани *шароб дар ҷом.*

Бе маслаҳати соқии ин давр набошад,
Гар гирьяи шишаст, ва гар хандаи ҷом аст.
*«Баҳори Аҷам»*

**ханда аз лаби гул рехтан** *аз ғунча намудор шудани гул.*

Ханда ҳар гоҳ аз лаби гул рехт,
Барқ бар ошьёни булбул рехт. *Бедил*

**ХАНДАЗАН** خنده‌زن хандакунанда.

Гарчи бар ӯ ханда занад марду зан,
Ӯ ҳам аз он ханда шавад хандазан.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХАНДАЗОР** خنده‌زار сабаби ханда; ҷои ханда.

Реши худро хандазоре кардаӣ,
Ноз кам кун, чунки риш овардаӣ. *Румӣ*

**ХАНДАХАРИШ** خنده‌خریش он кӣ боиси хандаи мардум мешавад, он кӣ боиси тамасхури одамон мегардад.

Эй карда маро хандахариши ҳама кас,
Моро зи ту бас, ҷоно, моро зи ту бас! *Фаррухӣ*

**ХАНДАҚ** *а.* خندق ҷои кандашуда ба гирди шаҳр, қалъа ё дар майдони ҷанг, ки барои монеъ шудан ба душман тайёр мекунанд; *муқ.* **канда 2.**

Бар сари хандақ омад ва аспи худро аз хандақ биҷаҳонид. *Авфӣ*

**ХАНДИДАН** خندیدن ханда кардан.

Бихандид Рустам зи гуфтори ӯй,
Бад-ӯ гуфт: Гар бо манӣ, роҳ ҷӯй! *Фирдавсӣ*

◇ **хандидани замин** шукуфтани гулу сабзаҳо.

Зи шерон бувад рӯбаҳонро наво,
Нахандад замин, то нагирьяд ҳаво. *Низомӣ*

**хандидани меҳр** тофтани меҳр, пайдо шудани меҳр нисбат ба қасе; **хандидани субҳ** *кинояаз* дамидани субҳ.

Бихон, эй мурғ, агар дорӣ забоне,
Биханд, эй субҳ, агар дорӣ даҳоне. *Низомӣ*

**ХАНДОН** خندان **1.** *асоси замони ҳозираи* **хандон(и)дан;** **2.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони ҳозираи* **хандидан.**

Саросар ҳама дашт бирьён шуданд,
Бад-он чеҳри хандонш гирьён шуданд. *Фирдавсӣ*
Ӯ дар ману ман дар ӯ фитода,
Халқ аз паи мо давону хандон. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* кушодашуда, шукуфта, шукуфон.

Чу рои ишқ задӣ, бо ту гуфтам, эй булбул,
Макун, ки он гули хандон барои хештан аст. *Ҳофиз*
Ба бустони давлат чу найсон расид,
Яке ғунча аз боғи хандон расид. *Шодӣ*

**ХАНДОН(И)ДАН** خنداندن||خندانیدن ханда кунондан, ба ханда овардан, хандон кардан.

Дами сарди зимистонӣ, сиришки абри найсонӣ
Паи ин буд майдоне, ки оламро бихандонад.
*Шамси Табрезӣ*
Латифае ба миён ору хуш бихандонаш
Ба нуктае, ки дилашро дар он ризо бошад. *Ҳофиз*

**ХАНДОНДИЛ** خنداندل хушҳол, хурсанд, шод, бо дили шод.

Зи Зобул ба Кобул расид он замон
Гурозону хандондилу шодмон. *Фирдавсӣ*

**ХАНДОНИДАН** خندانيدن *низ.* **хандон(и)дан.**

**ХАНДОНЛАБ** خندانلب бо лаби хандон, табассумкунон; хушҳол.

Зулфошуфтаву хайкардаву хандонлабу маст,
Пераҳанчоку ғазалхону суроҳӣ дар даст. *Ҳофиз*

**ХАНДОНМАНД** خندانمند хандаовар, ханданок.

Гувожа, ки хандонмандат кунад,
Саранҷом бо дӯст ҷанг афганад. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХАНДОХАНД** خنداخند баланд хандакунон, қаҳқаҳа занон.

Ту набинӣ, ки маро ишва диҳӣ хандоханд,
Солҳо зор бигирьёнаду бигзорад ёр. *Анварӣ*
Дар ҳам омехтем хандоханд
Ману чун ман фасонагӯе чанд. *Низомӣ*

**ХАНИДА** خنيده **1.** *феъли ҳол ва сифати феъли замони гузаштаи* **ханидан; 2.** *маҷ.* машҳур, шӯҳратьёфта, маъруф, овоза пайдокарда.

Зи шерони Тӯрон ханида туӣ,
Ҷаҳонҷӯю ҳам размдида туӣ. *Фирдавсӣ*

3. писандида, маъқул, форам, матбӯъ.

Аз ин ошнорӯйтар достон
Ханида наёмад бари ростон. *Низомӣ*

**ХАНИДАН** خنيدن **1** ба вуҷуд омадани акси садо дар кӯҳ, ҳаммом ва ғ; **2.** *маҷ.* шӯҳрат ёфтан, маъруф гаштан, овоза пайдо кардан.

Ханида ба килку сутуда ба тир,
Бад-он ганҷбахшу бад-ин шергир. *Асадӣ*

**ХАННОС** *а.* خناس шайтон; *маҷ.* одами бадкор, шайтонсифат.

Ҷаст аз ҷойгаҳ он гоҳ чу ханносе,
Ҳавас андар сару андар дил васвосе. *Манучеҳрӣ*

Истимоъ афтод, ки яке аз тобеони хаинос... дар маҳфиле суханони беҳуда бар забон меронд.
*«Илми симиё»*

**ХАНОЗИР** *а.* خنازير *ҷамъ* **1.** ч. **хинзир; 2.** бемории ғадуди гардану гулӯ.

**ХАНӮР** خنور зарфи сафолӣ аз қабили коса, кӯза ва ғ.

Андар иқбол обгина ханӯр
Бисиҭонад адӯ зи ту ба булӯр. *Унсурӣ*
Аз он душману дӯст н-орам ба хона,
Ки холист аз хушку аз тар ханӯрам. *Саноӣ*

**ХАНҶ** خنج **1.** ноз, ишва, карашма; **2.** шодӣ, хушӣ; **3.** нафъ, фоида, суд, баҳра.

Эй мояи тарабам в-ороми рӯзу шабам,
Ман ханҷи ту талабам, ту ранҷи ман талабӣ.
*Унсурӣ*
Ранҷ бардор, то биёбӣ ханҷ,
Ранҷ морест хуфта бар сари ганҷ. *Саноӣ*

**ХАНҶАК** خنجك як навъ гиёҳи биёбонии худрӯ, ки дар тибби қадим барои куштани кирми рӯда ба кор мерафт, дармана; хори сегӯша, хори сепаҳлу, хасак.

Набошад бас аҷаб аз бахтам, ар уд
Шавад дар дасти ман монанди ханҷак.
*Абулмуайяди Балхӣ*

**ХАНҶАР** خنجر корди дудамаи нукборик.

Ҳамон тез ханҷар кашид аз наём,
На бикшод розу на баргуфт ном. *Фирдавсӣ*

Наёмҳо ва ханҷарҳо аз зар ва нуқра буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ханҷар кашидан** ханҷарро аз наём баровардан.

Чашм кашид ханҷаре, лаъл намуд шаккаре,
Бу, ки миёни кашмакаш ҳадья ба ошно расад.
*Шамси Табрезӣ*

***ханҷар бар санг (ё фасон) задан*** *ханҷарро тез кардан*; ◇ **ханҷари зар** тулӯи офтоб ва шуои офтоб дар субҳ; **ханҷари сим** шуои офтоб дар субҳ; **ханҷари фалак** шуои пагоҳирӯзии офтоб; **ханҷар задан** об кардан.

Барфро ханҷар занад он офтоб,
Солҳо резад зи кӯҳҳо бар туроб. *Румӣ*

**ХАНҶАРАВЖАН** خنجراوژن ханҷарзан, ханҷарандоз.

Ба даргоҳи сипаҳсолори машриқ
Савори найзабози ханҷаравжан. *Манучеҳрӣ*

**ХАНҶАРГУЗОР** خنجرگذار ханҷарзан.

В-аз он наррадевони ханҷаргузор
Гузин кард ҷангӣ даҳу ду ҳазор. *Фирдавсӣ*
Хунам бирехту зи ғами ишқам халос дод
Миннатпазири ғамзаи ханҷаргузорат. *Ҳофиз*

**ХАНҶИР||ХИНҶИР** خنجير бӯй, бӯе, ки аз сӯхтани устухон пайдо мешавад; бӯи тунду тез.

Бигзарад солиён, ки барнояд
Рӯзе аз матбахаш ҳаме хинҷир. *Хисравӣ*
Зи бими ханҷари ту устухон сӯхт
Бар эшону аз эшон хост хинҷир. *Ломеӣ*

**ХАП** خپ гулӯгир шав! хомӯш шав!

Рӯ бигардонад ба сӯи дасти чап,
Дар табору хеш гӯяндаш, ки хап! *Румӣ*

***хар*** خر *асоси замони ҳозираи* **харидан.**

* **хар** خر *суффикси исмсоз* дар калимаҳои мураккаб омада маънии харандаро ифода мекунад, мас. 'гаронхар', 'арзонхар', 'китобхар'.

**ХАР I** خر **1.** чорпои боркаш, ҳимор.

Мискин хар агарчи бетамиз аст,
Чун бор ҳамекашад, азиз аст. *Саъдӣ*

**хари вахш (ё вахшӣ)** гӯрхар.

Хари вахш агар бигсалонад каманд,
Чу дар рег монад, шавад пойбанд. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* аҳмақ, аблаҳ.

Одамӣ он аст ба назди харон,
К-ӯст чу хар бар таҳи бори гарон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** дар қисми аввали калимаҳои мураккаб омада маънии калон, дағал, дурушт ва зиштро ифода мекунад, мас. 'харсанг — санги калон'; 'хармуш — муши калон'; **4.** он паҳлӯи камбари буҷул, ки нисбатан хамвор буда, дар буҷулбозӣ нисбат ба дигар паҳлӯи камбар, ки асп ном дорад, бурди камтаре меорад.

Он ки намешиносад ӯ чиккаю пуккаи бучул,
Аспу хари насибааш рост гирифта чоқро. *Савдо*

◇ **хари Даҷҷол** дар ақидаи хурофӣ харест, **ки гӯё** дар охири дунъё аз зери замин мебароянд ва Даҷҷол ба он савор шуда мегардад ва ин аломати қиёмат мебошад.

Чун саги дарранда гӯшт ёфт, напурсад,
К-ин шутури солеҳ аст, ё хари Даҷҷол. *Саъдӣ*

**хари осиёст** харе ки роҳи худро медонад; **хар сохтан** касеро фиреб додан, аҳмақ кардан касеро.

Ин беваи ҷаҳон, ки туро сохтаст хар,
Бегона мебиҷӯяду майлаш ба шӯй нест.
*Шамси Табрезӣ*

**афтодани хари** *касе* ҳодисаи бад рӯй додан ба касе.

В-акнун, к-афтод харат, мардвор
Чун наниҳӣ бар хари худ бори хеш.
*Носири Хисрав*

**хари каримро наъл кардан** ришва додан; **фурӯ мондани хари** *касе* нарасидан ба мақсад.

В-ар дар ин раҳ хараш фурӯ монад,
Хайма он ҷо занад, ки ӯ донад. *Низомӣ*

**хари худро аз пул гузарондан** ба корҳои дигарон аҳамият надода, кори худро ба поён расондан; **аз хар афтодан** мурдан; **ба гӯши хар танбӯр навохтан** ба касе гуфтани гапҳое, ки ӯ аз фаҳми онҳо хеле дур аст; **бар хари худ савор шудан** (*ё* **нишастан**) бо мукофоти худ дучор шудан, подоши худро дидан; **дар гил мондани** (*ё* **афтодани**) **хари** *касе* нотавон шудан, хаста шудан; ҳалок шудан.

Он ҷо, ки буроқи азм ронда,
Афтода хари Масеҳ дар гил. *Салмони Соваҷӣ*

**хар рафту расан бурд** *зарб.* кор аз даст рафт.

Бистонд рақибат сари зулфат зи кафу гуфт:
Дил наъра баровард, ки «хар рафту расан бурд».
*Камоли Хуҷандӣ*

**хар рӯ ба тавила тунд меравад** *зарб.* ҳар кас ба ҷои одаткардааш бо ҳавас меравад.

**ХАР II||ХАРР** خر лой, гил, гили часпанда; ботлоқзор.

Дилаш нагирад з-ин кӯҳу дашту бешаву рӯд,
Сараш напечад з-ин оби ганду лӯраву хар. *Унсурӣ*

**ХАРА I** خره **1.** таҳнишин, лои об, шароб, равған ва ғ.; лой, лаҷан.

Гар ту ба хобу хӯр бидиҳӣ умри худ чу хар,
Бар ҷони ту вабол чу бар хар шавад хара.
*Носири Хисрав*

Пул бувад бар ду рӯи об сара,
Чун гузаштӣ аз он, чӣ пул, чӣ хара. *Саноӣ*

**2.** болои ҳам чидашуда, мас. хишт, китоб ва ғ.

Гирди хона китобҳои сара
Аз хара ҳамчу хишт карда х а р а. *Ҷомӣ*

**ХАРА II** خوره *ниг.* **хӯра.**

**ХАРАД||ХАРРАД||ХАРД** خرد гил, гили часпанда, лой.

Он кучо сарт баркашид ба чарх,
Боз ногаҳ фурӯ барадт ба хард. *Хисравонӣ*

**ХАРАЗ** *а.* خرز он чи ки ба ресмон кашида мешавад, мас. марҷон, минчоқ.

Паи ӯ гир, то саре гардӣ,
Харазӣ, зуд ҷавҳаре гардӣ. *Саноӣ*

**ХАРАК I** خرک хари хурд, хари майда.

Харакеро ба арӯсӣ хонданд,
Хар бихандиду шуд аз қаҳқаҳа суст. *Хоқонӣ*

**ХАРАК II** خرک **1.** чорпояе, ки болои он истода девор ва монанди онро таъмир мекунанд.

Баъд аз он девори онро бибурид ва харак пеш ниҳод. *«Таърихи Систон»*

**2.** чӯбча ва ё устухончае, ки бар косаи танбӯр, дутор ва ғ. гузошта мешавад ва тор аз болои он мегузарад.

Гар лофи афзалӣ ба ту зад аблаҳе, чӣ бок,
Танбӯри эътибори туро, гӯ, бувад харак? *Шоҳин*

◇ **хараки замин** ҳашароти замин.

**ХАРАНБОР** خرانبار касе, ки ӯро ба сабаби гуноҳе ба хар савор карда лар кӯчаю бозор мегардонанд.

Яке муфоҷири бешарми нохуше, ки туро
Ҳазор бор харанбор беш карда асас... *Лабибӣ*

**ХАРБАНДА** خربنده соҳиби хар.

Чу гуфт он хар бад-он харбанда, ҳошо,
Ки марги ман батар бошад тамошо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Гуфто, ки ман харбандаам, шайхаш бихандиду бигуфт:
Ё раб, харашро марг деҳ, то бошад ӯ бандахудо.
*Шамси Табрезӣ*

◇ **харбанда ба хонаи шутурбон ояд** *зарб.* ҳамҷинс бо ҳамҷинс наздиканд.

Зулфи ту ҳаме сӯи даҳон з-он ояд,
Харбанда ба хонаи шутурбон ояд. *Фаррухӣ*

**ХАРБАНДАГӢ** خربندگی **1.** соҳиби хар будан; кирокашӣ, ба кироя додани хар; **2.** *маҷ.* ходими хар будан; кори паст кардан.

В-агар кундрояст дар бандагӣ,
Зи ҷондорӣ афтад ба харбандагӣ. *Саъдӣ*

**ХАРБАТ I** خربط аблаҳ, аҳмақ, нодон.

Гурӯҳеанд, ки надонанд боз сим зи сурб,
Ҳама дурӯғзану харбатанду хирасаранд.
*«Луғати фурс»*

Харбате ногоҳ аз харҳонае
Сар бурун овард чун таънае. *Румӣ*

**ХАРБАТ II** خربط бати калон, мурғобии калон.

Боз разро гуфт: Эй духтари бедавлат,
Ин шикам чист чу пушту шиками харбат?!
*Манучеҳрӣ*

**ХАРБАҲО** خربها нодон, аблаҳ, камхуш.

Ақлро бошад вафои аҳдҳо,
Ту надорӣ ақл, рав, эй харбаҳо! *Румӣ*

**ХАРБЕВОЗ** خربیواز кӯршабпарак, хуффош.

Накунӣ хеч кор рӯзи дароз,
Кори ту шаб бувад чу харбевоз. *«Луғати фурс»*

**ХАРБУЗА** خربزه||خربوزه меваи калони ширину обдор.

Ин қавм гуриснаанд ва имсол эшон ангуру харбуза надидаанд ва нахӯрдаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **харбузаи ширин насиби кафтор мешавад** *зарб.* чизҳои хуб ба дасти одамони нолоиқ меафтад.

**ХАРВОР** خروار **1.** боре, ки як хар бардошта метавонад.

Харворе ҳезум бар дарозгӯш бор карда буд. *Авфӣ*

Ва ту акнун аз ман якро ҳазор ва ҳаббаро харвор талаб дорӣ. *Савдо*

**2.** ченаки вазн баробар ба 100 мани Табрез, 300 кг; ◇ **харвор намак аст, мисқол ҳам намак аст** *зарб.* аз бахшишҳои хурд ҳам бояд миннатдорӣ кард.

**ХАРГАВОЗ** خرگواز *ниг.* **харгувоз.**

**ХАРГАДО** خرگدا гадое, ки дар кори худ бисьёр инодкорӣ мекунад, гадои шилқин.

Дар гадоӣ лафзи «но» дарноварам,
Ҷуз тариқи харгадоён наспарам. *Румӣ*

**ХАРГАҲ** خرگه манзил, хайма, чодар.

Зулайхоро пишеман харгаҳе буд,
Ки ҳар гулбарги тасвираш маҳе буд. *Нозим*

◇ **харгаҳи азрақ** *киноя аз* осмон; **харгаҳи моҳ** доираи гирди моҳ.

**ХАРГИР** خرگیر амалдори подшоҳӣ, ки харони мардумро маҷбуран мегирифт.

Зар надорӣ, чӣ ғам хӯрӣ зи амир,
Хар надорӣ, чӣ тарсӣ аз харгир? *Саноӣ*

**ХАРГОҲ** خرگاه **1.** *ниг.* **харгаҳ.**

Бад-он ҷойгаҳ турк наздик буд,
Заминаш зи харгоҳ торик буд. *Фирдавсӣ*

**2.** номи даште дар наздикии Зобулистон (дар Эрони қадим).

Ба як сӯи ӯ дашти Харгоҳ буд,
Дигар дашт зӣ ҳиндувон роҳ буд. *Фирдавсӣ*

**ХАРГУВОЗ**||**ХАРГАВОЗ** خرگواز чӯбе, ки бо он хар ва говро меронанд, халачӯби говронӣ.

**ХАРГӮР** خرگور хари ваҳшӣ, гӯрхар.

Харгӯрон ва оҳувон азим лоғар ва заиф буданд аз ҷиҳати беобӣ ва беалафӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Кӯдакон чун номи бозӣ бишнаванд,
Ҷумла бо харгӯр ҳамтак мешаванд. *Румӣ*

**ХАРГӮШ** خرگوش як навъ ҳайвони ваҳшӣ, заргӯш.

Аз сари кӯҳ бонг зад харгӯши зол
Сӯи пилон дар шаби ғурри ҳилол. *Румӣ*

**хард** خورد *асоси замони гузаштаи* **хардан.**

**ХАРД** I خورد хӯрок, хӯрданӣ.

Харде, ки хӯрад гавазн ё шер,
Эшон хоянду ман шавам сер. *Низомӣ*

Ҷаннате дар хосият з-он чун малак,
Ваҳшу тайрат фориғанд аз хобу хард. *Анварӣ*

**ХАРД** II خرد *ниг.* **харад.**

**ХАРДАЛ** خردل донаи бисьёр хурди зардранг, ки мазаи тунду тез дорад ва дар хӯрокворӣ ва тиб кор фармуда мешавад.

Аз тезии хардал даҳонаш бисӯхт. *Авфӣ*

**хардале** андаке, заррае.

Қасеро бишунидӣ, ки дар мазҳаби ӯ хардале нақс ҳаст, ӯро муҳобо накардӣ ва бар дор кашидӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХАРДАЛА** خردله донаи хардал; *маҷ.* чизи бисьёр хурд.

Маёзор омӣ ба як хардала,
Ки султон шубон асту омӣ — гала. *Саъдӣ*

**ХАРДАН** خوردن *ниг.* **хӯрдан.**

**ХАРЕШИДАН**||**ХИРЕШИДАН** خریشیدن хурӯшидан, шӯру ғавғо кардан.

Пеш ою кунун ой, хирадманду сухангӯй,
Чун ҳуҷҷат лозим шавад, аз ҳуҷҷат махреш. *Хисравӣ*

**ХАРЗ** *а.* خرز дӯхтан, халонда дӯхтан; пӯстиндӯзӣ; мӯзадӯзӣ.

Ресмоне, сӯзане не вақти харз,
Он чунон дӯзад, ки пайдо нест дарз. *Румӣ*

Лақаби вай харроз ва гуфтаанд, ки вай рӯзе харзи мӯза мекард. *Ҷомӣ*

**ХАРЗАН** خرزن тозиёна, қамчин.

Ҭо зиёнаш мор буду аз шараф
Морро бигрифт чун харзан ба каф. *Румӣ*

**ХАРЗАҲРА** خرزهره дарахти баргзаҳр, ки баргаш ба барги бед монанд аст.

Рутаб н-оварад чӯби харзаҳра бор,
Чӣ тухм афканӣ, бар ҳамон чашм дор. *Саъдӣ*

**ХАРЗИН** خرزین **1.** як навъ чӯби дароз барои овезон кардани зин.

Шамшери ту харзин кунад аз чӯби чалипо. *Муиззӣ*

**2.** полон.

**харид** خرید *асоси замони гузаштаи* **харидан.**

**ХАРИД** خرید **1.** харидан, хариш; **2.** он чӣ харида шудааст.

**ХАРИДА** خریده канизак, духтарбачаи зархарид.

Ман, ки харидаи ваям, пардадаридаи ваям,
Раг ба раги маро аз ӯ лутфи ҷудо-ҷудо расад. *Шамси Табрезӣ*

**ХАРИДАН** خریدن **1.** чизе аз касе гирифтан ва баҳои онро пардохтан; *муқобили* **фурӯхтан** I; **2.** қабул кардан, гирифтан, ба даст овардан.

Бикун муомалае в-ин дили шикаста бихар,
Ки бо шикастагӣ арзад ба сад ҳазор дуруст. *Ҳофиз*

◇ **харидан** *аз чизе* озод кардан.

Чаҳор чиз мар-озодаро зи ғам бихарад:
Тани дурусту хӯи неку номи неку хирад. *Рӯдакӣ*

**ноз харидан** ноз бардоштан, ба нози касе тоқат овардан.

Ятим ар бигирьяд, кӣ нозаш харад,
В-агар хашм гирад, кӣ бораш барад? *Саъдӣ*

Абдураҳмон марде якмизоҷ ва чун Алӣ мумонаат кунад ва ин ноз нахарад. *«Маҷмаъ-ул-ансаб»*

**ХАРИДОР** خریدار он кӣ чизе мехарад, харанда, харидкунанда; *маҷ.* талабгор.

Ва дигар, ки анҷум вафодор нест,
Ҳамон ранҷро кас харидор нест. *Фирдавсӣ*

Пеши касе рав, ки харидори туст,
Ноз бар он кун, ки талабгори туст. *Саъдӣ*
Баҳои васли ту гар ҷон бувад, харидорам,
Ки ҷинси хуб мубассир ба ҳар чӣ дид, харид.
*Ҳофиз*

**ХАРИДУФУРӮХТ** خریدوفروخت харидану фурӯхтан.

Париданд аз он ҷо харидуфурӯхт,
Зироат наёмад, раият бисӯхт. *Саъдӣ*

**ХАРИТА** I *а.* خریطه халта, халтача, киса аз пӯст, халтачаи чармин.

Харитаи мактубот пеши ӯ бурдам. *Авфӣ*
Раиси саҳара ду мор аз харита берун овард.
*«Равзат-ус-сафо»*
Бӯзина гуфт: ...Охир он кадом дорусг, ки дар дӯкони атторон ва харитаи доруворфурӯшон ёфт нашавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАРИТА** II *а.* خریطه нақшаи ҷуғрофӣ, ки шакли замин кашида шудааст, карта.

**ХАРИТАКАШ** خریطه کش халтачае, ки дар он ҷузгир, дафтару қаламу давот нигоҳ дошта мешавад.

Хирад харитакаши хотиру баёни ман аст,
Сухан ҷанибабари хомаву банони ман аст.
*Хоқонӣ*

**ХАРИФ** I *а.* خرف касе, ки ақлаш аз пирӣ суст шудааст; парешонхотир, фартут.

Абдураҳмон пиру хариф шудааст.
*«Равзат-ус-сафо»*
Сесад сол умр ёфт ва хариф шуд. *Авфӣ*

**ХАРИФ** II *а.* خریف тирамоҳ, поиз, хазон, мавсими баргрезон, фасли дарав.

Пас аз пирият рӯзгорон намонд,
Тамузу харифу баҳорон намонд. *Фирдавсӣ*
Масӯзон дарахти гул андар хариф,
Ки дар навбаҳорат намояд зариф. *Саъдӣ*
Маҳмуд дар авоили фасли хариф аз Ғазнин мутаваҷҷеҳи ақсои диёри Ҳинд гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХАРИФГАШТА** خرف گشته фартутшуда, аз пирӣ ақл гумкарда.

Ту низ, эй ба хира харифгашта мард,
Зи баҳри ҷаҳон дил пур аз доғу дард. *Фирдавсӣ*

**ХАРИШ** خریش *шакли кӯтоҳшудаи* **хандахариш.**

...Ки бувад афтода дар раҳ ё ҳашиш,
Лоиқи сайрони гове ё хариш?! *Румӣ*

**ХАРКАМОН** خرکمان **1.** камони калон.

Тане чун харкамон аз кӯзпуштӣ,
Бару дӯше чу кемухт аз дуруштӣ. *Низомӣ*
**2.** тала ё доме, ки ба шакли камон аст ва онро дар сари роҳи гургу шағол ва ғ. гузошта дар он тире пинҳон мекунанд, қапқон.

**ХАРКУРРА** خرکره хари навзод, бачаи хар.

Бор кӣ ниҳад дар ҷаҳон харкурраро?
Дарс кӣ диҳад порсӣ Бӯмарраро? *Румӣ*

**ХАРМАГАС** خرمگس магаси калон.

Рӯзадоронро бувад он нону хон,
Хармагасро чи або, чи дегдон. *Румӣ*

◇ **хармагаси маърака шудан** буридани сухани гӯянда бо гуфтани латифа ё базлае.

**ХАРМАН** خرمن *ниг.* **хирман.**

**ХАРМАҒЗ** خرمغز *киноя аз* одами нофаҳм, аҳмақ, аблаҳ.

Харе хармағзу мағзе пур зи харчанг
В-аз он дилтангрӯ офоқ дилтанг. *Низомӣ*

**ХАРМӮҲРА** خرمهره мӯҳраи калони камарзиш, ки ба гардани кӯдакон ва ё чорпоён мебанданд, то ки ба ақидаи хурофӣ онҳоро аз захми чашм нигоҳ дорад.

Агар жола ҳар қатрае дур шудӣ,
Чу хармӯҳра бозор аз ӯ пур шудӣ. *Саъдӣ*

◇ **хармӯҳра суфтан** сафсата гуфтан, гапи бемаъни задан.

Чӣ мехоҳанд аз ин беҳуда гуфтан,
Чӣ меҷӯянд аз ин хармӯҳра суфтан? *Носири Хисрав*

**ХАРНУБ||ХУРНУБ** خرنوب як навъ рустанӣ, ки донаҳои онро мехӯранд.

Таоми эшон аксар донаи харнуб бошад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХАРОБ** *а.* خراب **1.** вайрон, валангор, табоҳ; *муқобили* **обод** I **1.**

Басе шаҳр бинӣ аз Эрон хароб,
Табаҳ гашта аз ранҷи Афросьёб. *Фирдавсӣ*
Агар шаққе ё сӯрохе буда бошад, чунон мӯҳкам кардаанд, ки ҳаргиз хароб нашавад.
*Носири Хисрав*
Ғаҳ дасти ишқ ҷомаи сабрам кунад қабо,
Гаҳ оби чашм хонаи зорам кунад хароб. *Анварӣ*

**2.** беҳол, шалпар; лоғар.

Бар сарат нон асту поят андар об,
В-аз аташ, в-аз ҷӯъ гаштастӣ хароб. *Румӣ*

**3.** бадаҳвол; парешонҳол; *киноя аз* ринд, масти беҳуд.

Салоҳи кор куҷову мани хароб куҷо,
Бибин тафовути раҳ, к-аз куҷост то ба куҷо. *Ҳофиз*

◇ **харобу биёб** тамоман вайрон.

Баҳор чашм чу бикшод, хештанро дид,
Ба дасти душману хона шуда харобу биёб.
*Фаррухӣ*

**харобу паёб** тамоман вайрон.

Эй одам, алғиёс, ки аз баъди ин халаф
Дорулхилофати ту харобу паёб шуд. *Хоқонӣ*

**хароб шудани миёни ду кас** бад шудани муносибати ду кас, вайрон шудани муносибати байни ду кас.

Оқибат миёни Албтакину вузаро хароб шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**кор хароб аст** аҳвол бад аст; **хонаам хароб шуд** ҳар чӣ доштам, аз даст рафт.

**ХАРОБА** *а.* خرابه вайрона, ҷои вайроншуда.

Қимьёгар ба ғусса мурдаву ранҷ,
Аблаҳ андар хароба ёфта ганҷ. *Саъдӣ*

**ХАРОБАНДАРУН** خراب اندرون парешонхотир, мушавваш; хафа, ранҷидахотир.

Чу беиззатӣ пеша кард он ҳарун,
Шуданд он азизон харобандарун. *Саъдӣ*

**ХАРОБОБОД** خراب‌آباد ҷое, ки хароба бисьёр бошад, харобазор.

Хушо касе, ки дар ин олами харобобод
Асоси зулм фиканду бинои дод ниҳод. *Ҳилолӣ*

Зи ҷаври бепулӣ будам харобободи ғоратҳо,
Магар аз мумсике қарзе кунам, созам иморатҳо. *Савдо*

**харобободи гетӣ** дуньёи хароба, дуньё.

Худ харобободи гетӣ нест ҷои ту, вале
Ганҷҳо нанҳанд ҳаргиз, ҷуз ки дар ҷои хароб. *Анварӣ*

**ХАРОБОД** خراباد оғилхонаи харон, ҷои истодани харон.

Шеҳна аст он, ки харобот харобод кунад.
Дар харӣ хубтар аз шеҳна харе дидӣ? Не! *Савдо*

**ХАРОБОТ** *а.* خرابات **1.** *ҷ.* **хароба; 2. майхона, майкада.**

Гуфтам, ки зи масҷид биравам сӯи харобот,
Занҷири сари зулфи туам мӯйкашон бурд. *Камоли Хуҷандӣ*

Шарҳи асрори харобот надонад ҳама кас,
Ҳам магар пири муғон ҳал кунад ин масъалаҳо. *Ҷомӣ*

Санои пири харобот боядам гуфтан,
Ки дод бо мани махмур пои хум ҷоро. *Туғрал*

**ХАРОБӢ** خرابی **1.** вайронӣ, табоҳӣ; *муқобили* **ободӣ.**

Чун Маликшоҳ аз Хуросон биёмад ва ба Бухоро расид, харобӣ бисьёр кард. *«Таърихи Наршахӣ»*

Олудагии хирқа харобии ҷаҳон аст,
Ку роҳраве покдиле, хубсиришт? *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* мастӣ; парешонӣ; шайдоӣ.

Харобии ман аз он наргиси хуморӣ пурс,
Ҳалоки ҷонам аз он лолаи баҳорӣ пурс. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* бечорагӣ, ноилоҷӣ.

Хатте, ки гирди худ зи харобӣ кашидаем,
Дар мавҷхези ҳодиса доруламони мост. *Соиб*

**харобӣ кардан** а) вайрон кардан, ба вайронӣ овардан.

Харобӣ мекунӣ аз лаб, зи рух низ,
Аз инам мекунӣ, ҷонон, аз он ҳам. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) бетоқатӣ кардан, ба изтироб афтодан, бекарорӣ кардан.

Дил харобӣ мекунад, дилдорро огаҳ кунед,
Зинҳор, эй дӯстон, ҷони ману ҷони шумо. *Ҳофиз*

◇ **баъд аз харобии Басра** баъд аз гузаштани фурсати мувофиқ (кардани коре).

Маликаи ҷаҳон аз ин хабари ваҳшатасар музтариб гашта, баъд аз харобии Басра касон ба Мултон фиристод. *«Таърихи Фаришта»*

**ХАРОС** خراس осьёе, ки ба кувваи хар, гов ё чорпои дигар мегардад.

Харосу охуру хунба бибурданд,
Набуд аз чангашон бас чиз пинҳон. *Тайён*

Зи ҳар ҷав, ки андохтам дар харос,
Дуре боз додам ба ҷавҳаршинос. *Низомӣ*

◇ **хароси фалак** осмони гарданда.

Не, не, ман аз хароси фалак даргузаштаам,
Гар з-он суви фалак ба тамошо бароварам. *Хоқонӣ*

**ХАРОТИН** خراتین||خراطین кирми хокӣ, кирми лойхӯрак.

Аммо ҳеҷ ноқистар аз харотин нест ва ӯ кирмест сурх, ки андар гили ҷӯй бувад ва ӯро гилхора хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**харош** خراش *асоси замони ҳозираи* **харошидан.**

**ХАРОШ** خراش бо нохун ё ягон чизи дигари тезнӯг ба рӯи чизе андаке тарошидан, осеб расондан; *маҷ.* озор; азоб; дарду алам.

Ман, ки хароше зи касон мекашам,
На паи худ, бахри касон мекашам. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **харошн сина** дарду алам.

Хароши сина будаш, ин наво гуфт,
Ситамозурда будаш, ҷо ба ҷо гуфт. *Хоҷӣ*

**харошу хурӯш** аламу азоб, ташвишу изтироб.

Зи осеби раҳ дар харошу хурӯш,
Ба тан хунаш аз гармии хур ба ҷӯш. *Ҷомӣ*

**ХАРОШИДАН** خراشیدن **1.** пӯсти баданро бо нохун ё бо ягон чизи дигари тезнӯг хунолуд кардан.

Ба теша кас нахарошад зи рӯи хоро гил,
Чунон ки бонги дурушти ту мехарошад дил. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* озор расондан, азоб додан.

Чӣ хуш гуфт Бактош бо хайлтош:
Чу душман харошидӣ, эмин мабош. *Саъдӣ*

◇ **даруни** *касе* **харошидан** *кинояаз* азоб додан ба касе, дили касеро озурдан.

То тавонӣ, даруни кас махарош,
К-андар ин роҳ хорҳо бошад. *Саъдӣ*

**ХАРОҶ||ХИРОҶ** *а.* خراج андоз аз замин ва махсули замин; андози сарона.

Қас наёяд ба хонаи дарвеш,
Ки хароҷи замину боғ бидеҳ. *Саъдӣ*

◇ **хироҷи сар** андози сарона; **хароҷ аз хароб нахоҳанд** *зарб.* аз нодорон чизе талабидан норавост.

Ту худ, Ҳофизо, сар зи мастӣ матоб,
Ки султон нахоҳад хароҷ аз хароб. *Ҳофиз*

**ХАРОҶГУЗОР** خراجگذار он ки хароҷ медиҳад.

Файлоқус хароҷгузори малики Фурс буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАРПУШТА** خرپشته **1.** теппа, пуштаи калон.

Надид он ҷо нишон з-он гавҳари пок,
Ба ҷуз харпуштае аз хоки намнок. *Ҷомӣ*

**2.** чизи гунбазшакл; гунбаз; равоқ, тоқ.

Ҳама бомҳои ин масҷид ба харпушта пӯшида, ҳама наҷорату нақорат ва манқушу мадҳун карда. *Носири Хисрав*

Эй ба зери ҳазор харбанда
Пушт хам карда ҳамчу харпушта. *Заҳири Форьёбӣ*

**ХАРР** خر *ниг.* **хар II.**

**ХАРРАД** خرد *ниг.* **харад.**

**ХАРРОД** خراد *ниг.* **харрот.**

**ХАРРОЗ** *а.* خراز мӯзадӯз, машкдӯз.

Марди хаффоф наълию харроз,
Аз маворис он ки дорад роз. *Саноӣ*

**ХАРРОЗӢ** خرازی мӯзадӯзӣ; машкдӯзӣ.

**ХАРРОС** *а.* خراس кӯзагар, кулол, хумгар; кӯзафурӯш.

**ХАРРОСӢ** خراسی кӯзагарӣ, кулолӣ; кӯзафурӯшӣ, хумфурӯшӣ.

**ХАРРОТ||ХАРРОД** *а.* خراط||خراد касе, ки чӯб метарошад ва аз он афзолҳо месозад.

Фарзро з-истиқоматаш харрод
Зинда кардаст кақравӣ зи ниҳод. *Зуҳурӣ*

**ХАРРӮБ** خروب гиёҳе, ки дар вайронаҳо меруяд.

**ХАРТОЛ||ХИРТОЛ** خرطال киса ё халтае аз пӯсти гов, ки аз тилло ё нуқра пур кардаанд.

Ду бадра зар бигирифтам ба фатҳи Нороин,
Ба фатҳи Румия сад бадра гираму хартол. *Ғазоирӣ*

**ХАРТУМ** *а.* خرطوم бинии фил, ки дароз ва овезон аст.

Зи равзан гузаштӣ тани шуми ӯй,
Бимондӣ бад-он хона хартуми ӯй. *Фирдавсӣ*

Дарандохт хартумро пили маст,
Ки дар шери ҷангӣ дарорад шикаст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХАРХАША** خرخشه ҷанҷол, ҷидол, ғалоғула, ғавғо.

Аз амир чунон аҳкоми муаккад ба лаънатномаҳо гирифт ва он хархаша ба куллӣ муртафеъ гашт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХАРХОНА** خرخانه тавила, оғил, истабл.

Харбате ногоҳ аз хархонае
Сар бурун овард чун таъонае. *Румӣ*

**ХАРЧАНГ** خرچنگ **1.** ҷонвари буғумпой, ки ҳам дар хушкӣ ва ҳам дар об зиндагӣ мекунад, саратон.

Аё марди бадбахти бедодгар,
Ба нобуданиҳо гумоне мабар,
Ки харчангро нест парри уқоб,
Напаррад уқоб аз бари, офтоб. *Фирдавсӣ*

**2.** *нуҷ.* номи яке аз бурҷҳои дувоздаҳгона, бурҷи Саратон.

Чу барзад сар аз бурҷи Харчанг хур,
Ҷаҳон шуд пур аз ҷангу оҳангу шӯр. *Фирдавсӣ*

◇ **харчанг дар мағз доштан** девона будан.

**ХАРЧОЛ** خرچال паррандаи обии кабудранг, ки ба мурғобии калон монанд аст; мурғобии калон.

Шикори боз харчолу куланг аст,
Шикори боша ванҷ асту кабӯтар. *Унсурӣ*

Ҳамеша дар фазаъ аз вай сипоҳҳои мулук,
Чунон кучо ба навоҳӣ уқоб бар харчол. *Зайнабӣ*

**ХАРӢ** خری **1.** хар будан, хислатҳои хар доштан; **2.** *маҷ.* аҳмақӣ, аблаҳӣ.

Ту ҳаметарсӣ зи ман, лек аз харӣ
Ман ҳаметарсам, ки ту камтар хӯрӣ. *Румӣ*

**харӣ кардан** а) аҳмақӣ кардан, аблаҳӣ кардан; б) гарданшахӣ кардан.

Гуфтам, ки оби Ҷайҳун, гуфто: Харӣ макун,
Бигзар, ки оламе ҳама обу гиёҳи туст. *Анварӣ*

**ХАРҚ** *а.* خرق сӯрох, рахна, шикоф.

Сустҳиммат натавонад, ки кунад харқи ҳиҷоб,
Хона зиндон аст магасро, чу бувад дар коғаз.
*Ҷомӣ*

Рӯзбеҳон худро ба сурати нуре мушоҳида намуд, ки боло мерафт ва осмонҳоро харқ мекард. *Ҷомӣ*

◇ **харқи одот** кор ва амали берун аз одат.

Каромот ва харқи одот аз ҳазрати эшон чун барфу борон боридан гирифт. *Садри Зиё*

**ХАРҶ** *а.* خرج сарф, баромад; сарф кардан; *муқобили* **дахл 2.**

Маро дахлу харҷ ар баробар будӣ,
Замона маро чун бародар будӣ. *Фирдавсӣ*

Харҷ агар аз кисаи меҳмон бувад,
Ҳотами Той шудан осон бувад. *Саъдӣ*

◇ **харҷ кардан** *касеро* касеро куштан.

Фиребн ҷуди фурӯмоягон махӯр зинҳор,
Ки мекунанд туро харҷ, то ато бахшанд. *Соиб*

**харҷи** *чизе* **шудан** мурдан аз чизе.
Аз гиребони хамӯшӣ ҳар ки орад сар бурун,
Чун чароғи субҳгоҳӣ харҷи сарсар мешавад. *Соиб*

**харҷи роҳ шудан** мурдан, вафот кардан.

Марав зи роҳ ба уммеди тӯшаи дигарон,
Ки чун пиёдаи ҳаҷ харҷи роҳ хоҳӣ шуд. *Соиб*

**харҷ дурӯғ намешавад** *зарб.* бе сармояи нақд зиндагӣ кардан мумкин нест; **харҷ кӯр аст** *зарб.* моли бисёр андак-андак ва номаълум сарф шуда аз байн меравад; **харҷ аз кисаи халифа аст** *зарб.* соҳиби харҷ давлатмандест, беибо сарф кардан гиред.

**ХАРҶИДАН** خرجیدن **1.** сарф кардан, харҷ кардан.

Сад ҳилаю тадбир бихарҷидаму, Савдо,
Охир нашунидам сухане з-он шафатайно. *Савдо*

**2.** гирья кардан, гиристан.

Чу Гударз он сӯги шаҳзода дид,
Дижам шуд, чу он сарви озода дид,
Бихарҷиду гуфташ, ки, эй шоҳзод,
Шунав панду аз нав макун сӯг ёд! *Фирдавсӣ*

**ХАС** خس **1.** хошок, коҳреза, хасрӯба.

Ба чашми ту-андар хас афганд бод,
Ба чашмат-бар аз бод ранҷ уфтод.
*Абӯшакури Балхӣ*

Борон, ки дар латофати табъаш хилоф нест,
Дар боғ лола рӯяду дар шӯрабум хас. *Саъдӣ*

То бе ту нигаҳро ба тамошо ҳавас афтод,
Дар чашми ман аз ҷавҳари наззора хас афтод.
*Бедил*

**хасу хошок** коҳрезаю алафи хушк.

Кабӯтари ҳарами ӯ ба шохи сидраю тубо
Намедиҳад хасу хошоки ошьёнаи худро. *Ҷомӣ*

Ҷомаи кимхоби таҳ будагӣ бинобар дарозӣ хасу хошоки роҳро рӯфта меовард. *Садри Зиё*

**2.** *маҷ.* одами паст, фурӯмоя, разил, палид, нокас, сифла.

Маро зи таънаи мушти хас ин замон ҷӣ хатар,
Ки мефурӯзам аз ин гавҳари хушоб оташ. *Ломеъ*

Тамаъ накард маро пеши ҳар касе расво,
Набурд ҳирс маро пеши ҳар хасе ба салом.
*Убайди Зоконӣ*

◇ **хас ба дандон** (*ё* **даҳан**) **гирифтан** изҳори оҷизӣ кардан; **бе хас будани ҳаво** софу бегарду хок будани ҳаво.

Ҳаво бехасу сабза бехор буд,
В-агар буд хор, ангабиндор буд. *Низомӣ*

**хас каму ҷаҳон пок** *зарб.* нест шудани як кас ё чизи бад ба фоидаи умум аст.

Гирам, ки дар ин алам шудӣ хок,
Гӯянд, ки хас каму ҷаҳон пок. *Шоҳин*

**ХАСАҚ** خسک **1.** *ниг.* **хас** 1; **2.** хорҳои сегӯшаи аз оҳан сохташуда, ки ба сари роҳи душман андохта мешуд, то вай гузашта натавонад.

Хасак барпароканд бар гирди дашт,
Ки душман наёрад бар он ҷо гузашт. *Фирдавсӣ*

Ва хасак ба гирди шаҳр-андар бипароканданд, то сипоҳи мусулмонон аз хасак натавонанд гузаштан. *«Таърихи Табарӣ»*

Зоҳиди ҳосид аз ин роҳ бирӯб,
Ки ҳасад дар раҳи покон хасак аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ХАСДУЗД** خسدزد дузди майда, дузде, ки чизҳои хурдро медуздад.

Вале бо ин ҳама авсоф хасдузд
Барад аз зери сар муздурро музд. *Сайидо*

**ХАСИС** *а.* خسیس **1.** паст, фурӯмоя, разил; бе қадру қимат, паст.

Ҷавҳар агар дар халоб афтад, ҳамон нафис аст ва ғубор агар бар фалак равад, ҳамон хасис.
*Саъдӣ*

Ҳар кӣ ақли софӣ ... дорад, хештанро аз пояи хасис ба мартабаи шариф расонад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳеҷ одамзода тан ба чунин корҳои хасис дарнадиҳад. *Аҳмади Дониш*

**2.** бахил, мумсик, гурусначашм.

Аз чархи сифлаком чӣ ҷӯям, ки ин хасис
Ҳар шаб ниҳон кунад ба бағал нони офтоб. *Бедил*

**ХАСМ** *а.* خصم душман, аду.

То муддати ду сол гоҳ зафар ӯро буд ва гоҳ хасми ӯро. *«Таърихи Наршахӣ»*

Гардан манеҳ, ар хасм бувад Рустами Зол,
Миннат макаш, ар дӯст бувад Ҳотами Той. *Хайём*

Хасмро бо ҳақ хушнуд натавон кард ва ҳусули ризои ҷамеи халоиқ мумкин нест. *Аҳмади Дониш*

**ХАСМГИР** خصم گیر он кӣ душманро мегирад, гирандаи душман, мағлубкунандаи душман.

Тезчашму хасмгиру дуздрон,
Некхӯву бовафову меҳрубон. *Румӣ*

**ХАСМСӮЗ** خصمسوز он кӣ душманро нобуд мекунад.

Ҳамчу рӯи офтоби беҳазар
Гашт рӯяш хасмсӯзу пардадар. *Румӣ*

Шитобанда пеш аз шаҳи хасмсӯз,
Ки дар пай бувад субҳро сити рӯз. *Ҳотифӣ*

**ХАСОИЛ** *а.* خصائل *ҷ.* **хислат.**

Ба ҳамаи хасоил аз падар даргузашт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Пас ҳар як аз эшон сифате аз сифоти ҳамида ва хислате аз хасоили писандидаро таъриф мекарданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАСОИС** *а.* خصائص *ҷ.* **хоси(й)ят.**

Аз ин ҷо маълум мешавад, ки кибр аз хасоиси ноқисону соқитон аст. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ХАСОР** *а.* خسار зиён, зарар, нуқсон; зиёноварӣ, зараррасонӣ.

Фарзандони бадкирдорро дар доми бавор ва хасор андозад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАСОРА||ХАСОРАТ** *а.* خساره||خسارت *ниг.* **хасор.**

Бозаргонеро ҳазор динор хасорат афтод, писарро гуфт: Набояд ки бо касе ин сухан дар миён ниҳӣ.
*Саъдӣ*

Тиҷораташ ҳама хасорат шуд. *Авфӣ*

**ХАСОСАТ** *а.* خساست **1.** нокасӣ, пастӣ, фурӯмоягӣ; **2.** хасисӣ, мумсикӣ.

Адабгоҳи хасосат харҷи беҷо барнамедорад,
Чу ҳамьён сар ба меҳри танга меболад нигоҳ он ҷо. *Савдо*

**ХАСПАРВАР** خس‌پرور нокаспарвар, дунпарвар.

Ҳамчу дарьёст шоҳи хаспарвар,
Гавҳараш зери пою хас бар сар. *Саноӣ*

**ХАСПӮШ** خس‌پوش чизе, ки онро бо хас бипӯшанд; **хаспӯш сохтан** чизеро аз назар пинҳон кардан.

Нусратхон ... хост, ки аъмоли нописандидаи худро хаспӯш созад. *«Таърихи Фаришта»*

Лабат ба хуни ҷигар шуста рӯи марҷонро,
Хати ту сохта хаспӯш оби ҳайвонро. *Соиб*

**ХАСТА** خسته донак, донаи мева, мағзи дона.

Он ҷо хурмое буд, ки ... ҳар яке даҳ дирам ва хаста, ки дар миёнаш буд, донгу ним беш набуд.
*Носири Хисрав*

**ХАСТАГӢ** خستگی **1.** ярадорӣ, захминӣ, маҷрӯҳӣ.

Бар фарқи муборакн амир омад ва фарқаш бишкофт, ба хона бурданд ва бад-он хастагӣ намоз кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** озурдагӣ, халоқию мондагӣ, шалпарӣ; **3.** захм, яра.

Бисою биёло бар он хастагиш,
Бубинӣ ҳам андар замон растагиш. *Фирдавсӣ*

**ХАСТАДИЛ** خسته‌دل **1.** он кӣ дилаш маҷрӯҳ шуда бошад; ғамгин, андӯҳгин; озурдадил, ранҷида.

Дар андаруни мани хастадил надонам кист,
Ки ман хамӯшаму ӯ дар фиғону дар ғавғост.
*Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* ошиқ.

Мазан, мазан пас аз ин оташам ба дил, ки зи ту
Басон басо, ки бад-ин хастадил ғамон омад.
*Анварӣ*

Ҳар санамеро ки намак бештар,
Хастадилонро дил аз ӯ рештар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ХАСТАН** خستن **1.** ярадор кардан, захмӣ кардан, маҷрӯҳ кардан.

Ҳамеканд Судоба аз хашм мӯй,
Ҳамерехт обу ҳамехаст рӯй. *Фирдавсӣ*

Бисӯхт Ҳофизу он дилнавоз нагуфт,
Ки марҳаме бифиристам, чу хотираш хастам. *Ҳофиз*

Нодон, ки ҷуз мазиқи қафас ҷо надида буд,
Дар мотамаш ба нохуни андӯҳ чеҳра хаст. *Ҷомӣ*

**2.** ранҷондан, озурдан.

Шаҳаншаҳ, ки бозоргонро бихаст,
Дари хайр бар шаҳру лашкар бибаст. *Саъдӣ*

**ХАСТАХОТИР** خسته‌خاطر *киноя аз* безоршуда, дармонда; ғамнок, ғамгин.

Асҳоб аз тааннути ӯ хастахотир ҳамебуданд. *Саъдӣ*

Мо хастахотирему дилафгору дардманд
З-он ёри ҷангҷӯю нигори ҷафописанд. *Ҷомӣ*

Ба шарте ки бар банда раҳм оварӣ,
Ғами кори ин хастахотир хӯрӣ. *Хоҷу*

**ХАСТАҶИГАР** خسته‌جگر *киноя аз* ғамгин, ғамнок, андӯҳгин.

Ниҳонӣ зи Судобаи ҷорагар
Ҳамебуд печону хастаҷигар. *Фирдавсӣ*

**ХАСТАҶОНӢ** خسته‌جانی *киноя аз* дилшикастагӣ, озурдагӣ, ранҷидагӣ.

Қорам ҳама айшу комронӣ,
Имсол шиканҷу хастаҷонӣ. *Шоҳин*

**ХАСТУВОНА||ХУСТУВОНА** خستوانه либоси пашмини қуроқи дарвешон.

Нигар зи санг чӣ моя беҳ аст гавҳари сурх,
Зи хустувона чӣ моя беҳ аст шуштарӣ. *Маъруфии Балхӣ*

**ХАСУР** *а.* خسور зиёндида, зарардида.

Андар он тақрир будам, эй хасур,
Ки харат ланг асту манзил дур-дур. *Румӣ*

**ХАСФ** *а.* خسف **1.** фурӯравӣ ба зери замин.

Баъд аз хасфи Қорун ҳуссоду фасақа мегуфтанд ... *«Равзат-ус-сафо»*

**хасф кардан** фурӯ бурдан; пинҳон кардан.

Пеш аз он, к-ин хокҳо хасфаш кунанд,
Пеш аз он, к-ин бодҳо насфаш кунанд ... *Румӣ*

**2.** гирифта шудани моҳ, гирифтани моҳ.

Магар хасфе, ки хоҳад буд аз бод,
Талоқи амр хоҳад хокро дод? *Низомӣ*

**ХАСХОНА** خسخانه хонаи аз хас сохташуда, хонаи хасин; хонае, ки дар он хас нигоҳ дошта мешавад; ✧ **ин хасхона** *киноя аз* дунёё.

**ХАСӢ I** خسی фурӯмоягӣ, пастӣ, қабоҳат.

Дар ҳаҷри ту гар дилам гарояд ба хасӣ,
Дар бар нагузорамаш, ки созад ҳавасе. *Ҷомӣ*

**ХАСӢ II** *а.* خصی он кӣ хояҳояш кашида шуда бошад, ахта.

**ХАТ(Т)** *а.* خط **1.** асари қалам, ҳарфҳои навишта дар рӯи коғаз ё чизи дигар, навишта.

Гуфт: Чӣ гуна мебинӣ ин дебои муаллам бар ин ҳайвони лоязъалам? Гуфтам: Хатте зишт аст, ки ба оби зар набиштааст. *Саъдӣ*

Вирди забон аст савобу гизоф,
Хат нанависад қалами бешикоф. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** мактуб, нома.

Ва ҳама аъёни шаҳр бар он сулҳнома хатҳо навиштанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ба зинҳор дар дасти Рустам ниҳод
Чунон хатту савганду он расму дод. *Фирдавсӣ*

**3.** фармон; санад, ҳуҷҷат.

Бар сесад ҳазор динор қарор гирифт ва бад-ин хат бидоданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**хати озодӣ** фармони озодӣ.

Сабқи муаллим зи паи шодиям
Гашт зи оташ хати озодиям. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** *маҷ.* риши навбаромада.

Варақи гул бидаридаст сабо,
То бидид он хати чун марзангӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

✧ **хатти аввал** *а)* ҳарфи алиф; *б)* худо; **хатти азрақ** номи хатти чорӯм аз ҳафт хат, ки мувофиқи ривоят ва афсона дар ашколи ҷоми Ҷам (ҷоми Ҷамшед) будааст.

Бода дар ҷом то хати азрақ
Шӯъла дар баҳри ахзар андозад. *Хоқонӣ*

**хати алмосӣ** *ниг.* **хати чалипо; хатти амон** (*ё* **амонӣ**) номае, ки барои эминӣ аз хатар ба касе дода мешуд.

Аз ҳаводорон машав ғофил, ки вақти баргрез
Тавқи қумрӣ сарвро хатти амон хоҳад шудан. *Соиб*

Соқиё, ишрати имрӯз ба фардо мафикан,
Ё зи девони қазо хатти амонӣ ба ман ор. *Ҳофиз*

**хатти атқ** озодинома, хатти озодӣ.

Султон Маҳмуд ... Тоҷуддини Юлдузро хилъат фиристод ва хатти атқ дода, тахти Ғазнин ҳавола намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**хатти барот** раҳоинома.

Чӣ шаб? — Дар зулматаш оби ҳаёте!
Саводаш васлро хатти бароте!
Намо пайванд бо наҳли ҳаётам,
Ситон баргу бидеҳ хатти баротам. *Ҳозиқ*

**хатти бутлон** (*ё* **ботил**) хатти бекор кардани чизе.

Агар бар дафтари исьён хати ботил кашӣ ин ҷо,
Нахоҳӣ бар замин аз шармсорӣ хат кашид ин ҷо. *Соиб*

**хатти зангорӣ** риши навбаромада.

Латифаест ниҳонӣ, ки ишқ аз ӯ хезад,
Ки номи он на лаби лаълу хатти зангорист. *Ҳофиз*

**хатти иброи зиммати** *касе* хаттест, ки барои озод шудан аз қарз ва ӯҳдадорӣ дода мешавад.

Ҳар киро ёфтам, ба инъому вазифа хушдил сохтам ва хатти иброи зиммаи султони марҳум аз эшон гирифта. *«Таърихи Фаришта»*

**хати имҳоқ** хати бутлон, хати ботилгардонӣ; **хатти истиво** *ҷғрф.* экватор.

Аз ғайрати роятат фалак дид
Дар хат шуда хатти истиворо. *Анварӣ*

**хатти лодаъво** хатте, ки ҳамаи даъвоҳоро ботил мекунад, бекор мекунад; **хати мандал** *ниг.* **хати ҳисор; хатҳои мағшуш** хатҳои бадхон, норавшан.

Подшоҳ хат ва савод мутлақан надошт, аммо дар охир чун аз хондани номаҳои мунҳиён своадаш равшан шуд, ки хатҳои мағшушро ба фароғат мехонд. *«Таърихи Фаришта»*

**хатти мунҳанӣ** хати каҷ; **хатти муставӣ** *мат.* хатти рост, хатти мустақим.

То ҳарфи бенуқат буваду ҳарфи бонуқат,
То хатти муставӣ буваду хатти мунҳанӣ. *Манучеҳрӣ*

**хати мустақим** *мат.* хати рост.

Чунон ки гӯянд андар ҳандаса, ки ҳар хати мустақим, ки бар хати мустақим истад, ду зовия кунад чун ду қоима. *Ибни Сино*

**хати насх** а) *ниг.* **насх**; б) *ниг.* **хати бутлон.**

Ақли хурдадони тарроҳон баъд аз мушоҳидаи он хати насху бутлон ба мутақаддимин фан кашидӣ. *Садри Зиё*

**хати равон** а) *киноя аз* нақшу нигори мавзун, нозук ва мутаҳаррик; б) мавҷи об.

Сабо саводи чаманро чу нусха кард бар об,
Ба гул намуд, ки бингар хати равони маро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хати салибӣ** хатти чилепоӣ, ки барои бекор кардани чизе кашида мешавад, хат кашидан барои бекор кардани ягон навишта.

Салибӣ хате дар ҷаҳон баркашид,
Аз он пеш, к-ояд салибе падид.
Бар он чоргӯша хати атласӣ
Барангехт андозаи ҳандасӣ. *Низомӣ*

**хати соғар** *ниг.* **хати ҷом.**

Дами гармаш аз нашъаи дигар аст,
Ки ҳар нақшбандаш хати соғар аст. *Бедил*

**хатти сулс** яке аз тарзҳои ҳафтгонаи хати арабӣ (маношир, муҳаққақ, насх, райҳон, риқоъ, сулс, таълиқ).

То риқои макрамат гашт аз хати сулсаш равон,
Рубъи маскуни ҷаҳонаш зери фармон омадаст. *Анварӣ*

**хати тарсо** аз чап ба рост навиштан, ки бар хилофи тарзи навиштани хатти арабист.

Хати тарсову ихтирои ҳунуд
Ҳамчунон тоби гесӯи мақсуд. *Бедил*

**хати теғ** зарбаи теғ.

Мекард ҳисоби дили душман хати теғат,
Ҳар нуқта аз он қобили тақсим баромад. *Зуҳурӣ*

**хатти фосил** хатти байни ду мамлакат, сарҳади ду вилоят ва ғ.; **хати чалипо** *мат.* ду хате, ки дар кунҷи рост аз ҳамдигар мегузаранд; **хати ғаромат** номаи товонталабӣ.

Қосидеро хати ғаромат дод,
Дарси таҳдид аз надомат дод. *Бедил*

**хати ҳисор** хатти доирашакл, ки ҷодугарон гӯё барои муҳофизат ба атрофи девори худ ва ё дигарон мекашанд; **хати ҷом** хатҳои ҳафтгона, ки гӯё дар ҷоми Ҷамшед будааст.

Бар вараҷи лоҷувард нуқтаи зар шуд рақам,
Сӯи лаби мо маёр ҷуз хати ҷом, эй санам. *Бадри Чочӣ*

**хату савод** хондану навиштан.

Духтаре дошт соҳиби хату савод. *Садри Зиё*

**хат баровардан** (*ё* **берун овардан**) а) бо ҳуҷҷат чизеро собит кардан; б) риш баровардан; **хат даркашидан** хат задан; аз эътибор соқит шумоoridan.

Аз худу ғайре чунон фориғ шудам, к-аз фориғӣ
Хат ба Хоқонию хоқон даркашам ҳар субҳдам. *Хоқонӣ*

**хати насх кашидан** бекор кардан.

Қашида наи килки ман дар суҳан
Хати насх дар нусхаҳои куҳан. *Ҳотифӣ*

**хат аз хун навиштан** дар ниҳояти сахтӣ ёрӣ талабидан.

Ба ҳар марзбон хатте аз хун навишт,
Ки дар марзи мо хок бо хун сиришт. *Низомӣ*

**хат аз қалам рехтан** навишта шудан; **хат ба олам кашидан** *ниг.* **хат ба ҷаҳон кашидан; хат ба сари** *касе* **додан** даст мондан ба фармони қатли касе, имзо кардан ба ҳукми куштани касе, тасдиқ кардан қатли касеро.

Аз баҳри кафат ба хома намҳо доданд,
Ҷоне зи вараҳҳо ба рақамҳо доданд,
То бар хати дигарон дигар сар наниҳанд,
Хатте ба сари хеш қаламҳо доданд. *Зуҳурӣ*

**хат ба хун (боз)додан** (*ё* **доштан, кашидан, навиштан, овардан**) ба қатл иҷозат ва розигӣ додан, ба қатли касе фармон баровардан.

Малах чун пари сурхро соз дод,
Ба гунҷишк хатте ба хун боздод. *Низомӣ*

Буте дорам, ки гирди гул зи сунбул соябон дорад,
Баҳори оразаш хатте ба хуни арғувон дорад. *Ҳофиз*

Бар хоки мо назар ғаразолуд мекунӣ,
Хат мекашӣ ба хуни шаҳидон чаро, чаро? *Муиззи Фитрат*

**хат ба қабр** (*ё* **мазор**) **кашидан** баъд аз гӯр кардани касе бар рӯи қабри ӯ ҳафт хат кашида Қуръон хондан, ки ба ақидаи динӣ гӯё сабаби омурзиши мурда мешудааст.

Зи баъди марг касе хат ба қабри мо накашид,
Зи баҳри он ки набудем дар ҳисоби касе. *Соиб*

**хат ба ҷаҳон** (*ё* **олам**) **кашидан** аз зиндагӣ даст кашидан, ба ҳаёт бемайлӣ нишон додан; **хат бар гардан кашидан** итоат кардан; хат **бар сари** *касе* **кашидан** нисбат ба касе беэътиноӣ кардан; касеро айбдор кардан; **хат бар хок** (*ё* **замин**) **кашидан** заъфу аҷз нишон додан, ба беқувватӣ иқрор шудан; изҳори хиҷлат кардан; **хат дар хати олам кашидан** аз баҳри дунъё гузаштан.

Хат дар хати олам кашу дар хат машав аз кас,
Дил тоқ кун аз ҳастию бар тоқ нeҳ асбоб. *Хоқонӣ*

**аз хат берун шудан** а) гумроҳ шудан; б) аз итоат сарпечӣ кардан.

Аз хоинон гурӯҳе, к-аз хат шуданд берун,
Ҷанговаронн яғмо ҷоншон заданд яғмо. *Муиззӣ*

**сар бар хати** *касе* **ниҳодан** итоат кардан.

Агар сар ниҳад бар хатат сарваре,
Чу некаш бидорӣ, ниҳад дигаре. *Саъдӣ*

**сар бар хати фармон гузоштан** итоат кардан, фармонбардорӣ кардан.

Саре бар хатти фармонаш гузорем,
Чу хок аз пои ӯ сар барнадорем. *Ҳозиқ*

**ХАТАВОТ** *а.* خطوات *ҷ.* **хатва||хатват.**

**ХАТАР I** *а.* خطر ҳолати хавфнок; хавф, *бим,* тарс.

Ва деҳҳоро хароб мекарданд ва шаҳрро низ хатар буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

То кор ба зар бармеояд, ҷон дар хатар афгандан нашояд. *Саъдӣ*

**ХАТАР** II *а.* خطر қадр, қимат.

То пир нашуд мард, надонад хатари умр,
То монда нашуд мурғ, надонад хатари бол. *Кисоӣ*

**ХАТАРНОК** خطرناک хавфнок, пурхатар, таҳлуканок.

Амали подшоҳон чун сафари дарьёст — хатарнок ва судманд: ё ганҷ баргирӣ, ё дар тилисм бимирӣ. *Саъдӣ*

Гарчи манзил бас хатарнок асту мақсад бас баид,
Ҳеҷ роҳе нест, к-онро нест поён, ғам махӯр. *Ҳофиз*

**ХАТВА**||**ХАТВАТ** *а.* خطوه||خطوت қадам, фосилаи байни ду по.

Шунидам, ки пире ба роҳи Ҳиҷоз
Ба ҳар хатва кардӣ ду ракъат намоз. *Саъдӣ*

**ХАТИА**||**ХАТИАТ** *а.* خطیئه||خطیئة гуноҳ, хато, ҷурм, айб.

Довуд халиуззеҳн аз ин маънӣ, ки аз вай хатиае содир шудааст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАТИБ** *а.* خطیب касе, ки хутба мехонад, воизи хутбахон.

Рӯзи иди фитр хатиб ба дастури пештар забон ба қироати хутба кушод. *«Равзат-ус-сафо»*

Рӯзи одина ба мақсура даро, то хонад
Хутбаи салтанати ҳусн ба номи ту хатиб. *Ҷомӣ*

**ХАТИР** *а.* خطیر калон, бузург; муҳим.

Надиҳад хушманди равшанрой
Ба фурӯмоя корҳои хатир. *Саъдӣ*

Маро аз он нисор моли хатир ҳосил шуд. *Авфӣ*

Шер ба ҳадиси ту фирефта шуда, мутаарризи чунин коре хатир гаштааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАТЛИХИРОМ** ختلی‌خرام *кинояаз* аспе, ки монанди аспи хатлонӣ мехиромад.

Таговар сутурони хатлихиром,
Ҳама тозапайкар, ҳама тезгом. *Низомӣ*

**ХАТЛӢ** ختلی мансуб ба Хатлон (Кӯлоби ҳозира), ки аспони хуб он ҷо парвариш меёфтаанд.

Ҳазор сар курра оварданд, ҳама рӯйсапед ва чаҳор дасту пой сапед, хатлӣ. *Низомии Арӯзӣ*

**ХАТМ** *а.* ختم **1.** мӯҳр задан, мӯҳр гузоштан; мӯҳр; **хатм будан** *маҷ.* мансуб будан, муайян ва муқаррар будан.

Ту гӯӣ, то қиёмат зиштрӯӣ
Бар ӯ хатм асту бар Юсуф накӯӣ. *Саъдӣ*

**2.** тамом, поён, анҷом.

Валекин пас аз хатми дарси китоб
Ба гетӣ наёсуд аз ҳеҷ боб. *Садри Зиё*

**хатм кардан** (*ё* **сохтан**) ба охир расонидан, тамом кардан.

Ҳофиз, ту хатм кун, ки ҳунар худ аён шавад,
Бо муддаӣ низоу муҳоко чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

Хатм созӣ дар чаман дарси ғами Ушшоқро,
Гӯш андозӣ агар бар нолаҳои андалеб. *Туғрал*

**хатм шудан** а) ба охир расидан, поён ёфтан, тамом шудан; б) муайян ва муқаррар шудан.

Хилофат ба чаҳор ёри ғори ӯ хатм шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ба хатм расонидан** ба охир овардан, тамом кардан.

Мунзим таҳсили расмии кутуби мутадовиларо ба хатм расонида. *Садри Зиё*

**3.** аз сар то охир хондани Қуръон.

Обидеро ҳикоят кунанд, ки ба шаб даҳ ман бихӯрдӣ ва то саҳар хатме бикардӣ. *Саъдӣ*

**4.** маросими фотеҳахонӣ барои мурдагон.

**ХАТМӢ**||**ХИТМӢ** *а.* خطمی гули шайпуршакли калон, ки рангаш сафед, сурх ё зард мешавад, хиру.

Хайрию хатмию нилуфару бустонафрӯз
Нақшҳое, ки дар ӯ хира бимонад абсор. *Саъдӣ*

**ХАТНА** *а.* ختنه буридани пӯсти сари нара.

Ин ҷазо таскини ҷангу фитна аст,
Он чу ихсо асту ин чун хатна аст. *Румӣ*

**ХАТО** I *а.* خطا ғалат, кор ва амали нодуруст; гуноҳ, айб.

Дилат гар ба роҳи хато моил аст,
Туро душман андар ҷаҳон худ дил аст. *Фирдавсӣ*

Чу бишнавӣ сухани аҳли дил, магӯ, ки хатост,
Суханшинос наӣ, дилбаро, хато ин ҷост. *Ҳофиз*

Султонро худ ба ҳарб шудан хатост. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**хато гирифтан** *бар касе* айби касеро ҷустан, айбҷӯӣ кардан.

На дар ҳар сухан баҳс кардан равост,
Хато бар бузургон гирифтан хатост. *Саъдӣ*

Касе гирад хато бар назми Ҳофиз,
Ки ҳеҷаш лутф дар гавҳар набошад. *Ҳофиз*

**хато рафтан** содир шудани ғалат.

Ту накӯ донӣ, ки ҳар чиз аз куҷо,
Гар хатое рафт, он бар мо магир. *Шамси Табрезӣ*

Якеро, ки одат бувад ростӣ,
Хатое равад, даргузоранд аз ӯ. *Саъдӣ*

**ХАТО** II ||**ХИТО** خطا||ختا **1.** номи ноҳияе, ки дар он скифҳо сукунат доштанд; **2.** номи вилояте дар шимоли мамлакати Чин (Синьцзяни ҳозира).

Ҳама марзи Чин бо Хатою Хутан
Гирифташ ба бозуи шамшерзан. *Фирдавсӣ*

...Ки чандин савор аз куҷо мерасанд,
Зи Чин ё зи роҳи Хито мерасанд? *Хоҷу*

**ХАТОБАТ** *а.* خطابت **1.** ваъзхонӣ, хутбахонӣ.

Ба эшон музояқа накардам ва дар он муддат хатобати эшон мекардам. *Носири Хисрав*

**2.** ҳунари суханронӣ, илми маонӣ ва баён.

**ХАТОБАХШ** خطابخش касе, ки гуноҳи дигареро мебахшад.

**ХАТОВАР** خطاآور *кинояаз* ҷавоне, ки ришу буруташ нав баромада бошад.

Хатовар ҷавоне тарошидасар
Зи Ҳинд омаду шуд суи Бохтар. *Хоҷу*

**ХАТОЁ** *а.* خطایا *ҷ.* **хатиа**||**хатиат**.

**ХАТОПЕША** خطاپیشه касе, ки бисьёр хато мекунад, хатокор.

Чу бо ту шавад муддаӣ сахтгӯй,
Ба ҷуз роҳи ҳилму мудоро мапӯй.

Шавад, чун зи инсоф хезад хитоб
Хатопешагонро далели савоб. *Ҷомӣ*

**ХАТОПӮШ** خطاپوش касе, ки гуноҳи дигареро афв мекунад.

Пири мо гуфт: Хато бар қалами сунъ нарафт.
Офарин бар назари поки хатопӯшаш бод! *Ҳофиз*

**ХАТТ** *а.* خط *ниг.* **хат(т).**

**ХАТТОТ** *а.* خطاط **1.** касе, ки бисьёр менависад; **2.** касе, ки хаташ хушрӯй аст, хушнавис.

Мардуми бисьёре пеши ӯ меомаданд ва аз он ҷумла мавлоно Маъруфӣ хаттот бо ӯ ихтилоти тамом мекард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАФ** خف гиёҳе, ки бисьёр тез алав мегирад; пахта ё латтае, ки барои даргирондани оташ сӯзонанд, пешгирон.

... Қ-аз ӯ буткада гашт ҳомун чу каф,
Ба оташ ҳама сӯхта ҳамчу хаф. *Унсурӣ*
Чун ду диди, монди аз ҳар ду тараф,
Оташе дар хаф фитоду рафт хаф. *Румӣ*

**ХАФА I** ||**ХАБА** خفه||خبه гулӯфушурдагӣ; **хаба кардан** (*ё* **намудан**) буғӣ кардан.

Мард худ мурда буд, ҷаллодаш расан ба гулӯ афканда буд ва хаба карда. *«Таърихи Байҳақӣ»*
Эй дидаҳо чу дидаи ғук омада бурун,
Гӯӣ, ки кардаанд гулӯи туро хаба. *Фаррухӣ*

**ХАФА II** خفه зиқ, гирифтахотир; **хафа шудан** зиқ шудан, дилтанг шудан.

Ин ҳама гапи бисьёр чӣ даркор? «Хафа шудам» гӯяд, кифоя мекард. *Садри Зиё*

**ХАФАР** *а.* خفر қаровул, нигоҳбон, посбон.

Амир Ҳусайн ... хафари хизонаро ... назди амир Темур фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХАФАҚОН** *а.* خفقان тапиши дил.

Як нима рухаш зарду дигар нима рухаш сурх,
Инро ҳаяҷони даму онро хафақон аст. *Манучеҳрӣ*
Қабкҳо чун садои пои моро шуниданд, ҳама ба як бор бирамиданд, чунон ки аз тарс моро хафақон пайдо шуд. *Ҷомӣ*

**ХАФЗ** *а.* خفض паст кардан, поён овардан, андохтан; аз мартаба ва қадру қимат маҳрум кардан; **хафзу рафъ** пастию баландӣ; *муқ.* **рафъ (рафъу хафз).**

Хафзу рафъи ин замин навъе дигар,
Ними соле хушку ниме сабзу тар. *Румӣ*

**ХАФИЁТ** *а.* خفيات *ҷ.* **хафия||хафият.**

Дар истикшофи хафиёти ... он кор муболаға ба ҳадди ифрот расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАФИР** *а.* خفير қаровул, нигоҳбон.

Ҳам хафиру раҳбари мурғон туӣ,
Ҳам анису вахшати ҳиҷрон туӣ. *Румӣ*

**ХАФИФ** *а.* خفيف **1.** сабук; тез; сареъ; *муқобили* **сақил I 1.**

Ин бухор боз ба макони дунтар ва суст ва хафиф барои ҳикмате маҳбус ва масҷун шавад.
*Аҳмади Дониш*

**2.** *адш.* номи баҳре аз арӯз.

**ХАФИЯ||ХАФИЯТ** *а.* خفيه||خفية чизи пӯшида, кор ва амали пинҳонӣ, сир.

**ХАФО** *а.* خفا пӯшидагӣ, пинҳон ва махфӣ будан.

Макру ҳилаи ӯ аз ... хафо ба соҳати зуҳур ояд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*
Ҳофиз, ин хирқаи пашмина бибинӣ фардо,
Ки чӣ зуннор зи зераш ба хафо бикшоянд. *Ҳофиз*
Сифати раҳмония ва ғаффория ... дар пардаи хафо мастур намонад. *Аҳмади Дониш*

**ХАФОЁ** *а.* خفايا *ҷ.* **хафия||хафият.**

**ХАФОҶА** *а.* خفاجه номи қабилаест аз араб, ки аксар ин қабила роҳзан будаанд.

Дуздони Хафоҷа ногаҳ бар корвон заданд ва пок бурданд. *Саъдӣ*

**ХАФРАНҶ||ХАФРАНҶӢ** خفرنج||خفرنجى вазнинӣ, гаронӣ (махсусан дар вақти хоб), кобус.

... Қ-аз куҷо овардамат, эй бадният,
Ки аз он ояд ҳаме хафранҷият. *Румӣ*

**ХАФТОН** خفتان ҷомаи сипоҳиён, ки аз таги зиреҳ мепӯшиданд.

Зи аспони тозӣ ба зини ҳаданг,
Зи баргустувонҳову хафтони ҷанг ... *Фирдавсӣ*
Бипӯшид хафтоне аз каркадан,
Мукаллал ба зар з-остин то бадан. *Низомӣ*

**ХАФФОШ||ХУФФОШ** *а.* خفاش кӯршабпарак.

Ҳамчу булбул ҳама шаб наъразанон то хуршед
Рӯй бинмуд, чу хуффош ниҳон гардидем. *Саъдӣ*
Ҳаводорӣ макун шаб ҳамчу хаффош,
Чу бози ҷуррае худ рӯзрав бош. *Низомӣ*
Машав торикрӯ чун буму хаффош,
Чу бози подшаҳ фархундарӯ бош.
*Хисрави Деҳлавӣ*
Таъни хуффош куҷо равнақи хуршед барад,
Санги бадасл куҷо қимати гавҳар шиканад?!
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАФЧА** خفچه шӯша, порчаи рехтани тилло ё нуқра.

**ХАФҶА** خفجه **1.** дарахте аз ҷинси дарахти дӯлона.

Сурхии хафҷа нигар аз сурхбед,
Муасфаргун пӯсташ, ӯ худ сапед. *Рӯдакӣ*

**2.** *маҷ.* зулф; кокул.

Он хафҷаи мушкбези дилдор
Кардаст маро ба ғам гирифтор. *Лабибӣ*

**ХАФӢ** *а.* خفى пӯшида, пинҳон, махфӣ, маҳрамона.

Ҳар чӣ дар мулки ҷаҳон аст — чи зоҳир, чи хафӣ,
Ҳар ду дар нисбати ин ҳар ду назар мардуд аст.
*Анварӣ*

**хафию ҷалӣ** пинҳониву ошкоро, пӯшидаю кушода.

**ХАШ I** خش модарзан, модарарӯс; модаршавҳар.

**ХАШ II** خوش *ниг.* **хуш.**

**ХАШАБ** *а.* خشب чӯб, тахта.

Ҳар хашаб, ки хоҳӣ, ба ҳар шакл, ки тарошида бошӣ, бигузор, то хушк шавад. *«Илми симиё»*

Дар дили қайсар бими фазаъ афтода буд,
То биёранд ба Ғазнӣ сари ӯ бар хашабе.
*Манучеҳрӣ*

**ХАШАН** خشن як навъ гиёҳе, ки аз он ҷома мебофтанд ва онро камбағалону қашшоқон мепӯшанд.

Эй ки туро беҳ зи хашан ҷома нест,
Ҳукм бар андешаи бодома нест. *Низомӣ*

**ХАШАНСОР** خشن‌سار як навъ мурғобӣ, ки рангаш тира ва сараш сафед аст.

Аз он кирдор, к-ӯ мардум рабояд,
Уқоби тез бирбояд хашансор. *Дақиқӣ*

Пиёда ҳамешуд зи баҳри шикор,
Хашансор дид андар он рӯдбор. *Фирдавсӣ*

**ХАШИН** *а.* خشن сахт, дурушт, зумухт, ноҳамвор; бадхӯ.

Хештанро аъҷамӣ карду биронд,
Гуфтаҳои бас хашин дар ҷамъ хонд. *Румӣ*

**ХАШИНА** خشینه хокистарранг, хокистарранги сиёҳтоб.

Кӯҳсори хашинаро ба баҳор
Кӣ фиристад либоси хурулъин? *Кисоӣ*

**ХАШМ||ХИШМ** خشم ғазаб, қаҳр.

Агар сард гӯям бар ин шӯхчашм,
Биҷӯшад дилаш, гарм гардад зи хашм. *Фирдавсӣ*

Ва чун ҳоким бемайлу ғараз бувад, аз хашми халқ наяндешад. *Аҳмади Дониш*

**хашм гирифтан** ба ғазаб омадан.

Юсуф хашм гирифт ва гуфт...
*Абдуллоҳи Ансорӣ*

Чу нармӣ кунӣ, хасм гардад далер,
Ва гар хашм гирӣ, шаванд аз ту сер. *Саъдӣ*

**хашм (фурӯ)хӯрдан** ғазаби худро таскин додан, аз ғазаб худдорӣ кардан; **ба хашм овардан** ғазабнок кардан, хашмгин кардан.

**ХАШМГИН** خشمگین ғазабнок, хашмнок, хашмин.

Ин сухан гуфту аз замин бархост,
Ғазабомезу хашмгин бархост. *Ҷомӣ*

Маро коре биёмӯз, ки бад-он ба биҳишт равам.
Гуфт: Хашмгин машав, биҳишт туро ст.
*Аҳмади Дониш*

**ХАШМГИР** خشمگیر ғазабнок, хашмгин, хашмнок.

Тан гӯри туст, хашм магир аз ҳадиси ман,
Зеро ки хашмгир набошад суханпазир.
*Носири Хисрав*

**ХАШМИН** خشمین хашмгин, ғазабнок.

Хашмин бар-он касе шав, к-аз вай гузир бошад,
То ғайри ӯ-т ҳаргиз кас дастгир бошад.
*Шамси Табрезӣ*

Бод ҳам гуфт: Эй Сулаймон, каж марав,
В-ар равӣ каж, аз кажам хашмин машав! *Румӣ*

**ХАШМНОК** خشمناک ғазабнок, ғазаболуд, хашмгин.

Фиридун чу бишнид, шуд хашмнок,
Аз он жарф дарьё наёмадш бок. *Фирдавсӣ*

**хашмнок гаштан** ба ғазаб омадан.

Чун бародарон ин шуниданд, хашмнок гаштанд.
*Абдуллоҳи Ансорӣ*

**ХАШМОЛУ** خشم‌آلو *ниг.* **хашмолуд(а).**

Ҷумла аҳли байт хашмолу шуданд,
Ки ҳама дар шири буз томеъ буданд. *Румӣ*

**ХАШМОЛУД(А)** خشم‌آلود(ه) *ниг.* **хашмнок.**

Яке аз писарони Ҳорунаррашид пеши падар омад хашмолуда, ки маро фалон сарҳангзода дашноми модар дод. *Саъдӣ*

Ман худ зи дасти ҳаҷри ту дар талхии ҷон канданам,
Абрӯ туруш карда марав, эй турки хашмолуди ман!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХАШМТОБ** خشمتاب касе, ки сахт ғазабнок мешавад.

Сипоҳе ғазабпешаву хашмтоб
Чу диданд рӯи чунон бениқоб,
Зи тоби ҷавонӣ ба ҷӯш омаданд,
Дар он доварӣ сахткӯш омаданд. *Низомӣ*

**ХАШУК||ХУШУК** خشوک **1.** фарзанди ҳаромӣ, ҳаромзода.

Аё балоя, агар коркард пинҳон буд,
Кунун тавонӣ боре хашук пинҳон кард? *Мунҷик*

То фаровон нашавад таҷрибати ҷону танам,
Қ-ин хашуконро ҷуз шамсу қамар нест абӣ.
*Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* одами бад, зишт.

Дар вуҷуди мо ҳазорон гургу хук,
Солеху носолеху хубу хашук. *Румӣ*

**ХАШХОШ** *а.* خشخاش донаи кӯкнор.

Ду найза чу хашхош гашт аз ниҳеб,
Якеро наҷунбид по аз рикеб. *Фирдавсӣ*

Як донаи хашхош, ки хурдтарини донаҳост, чун дар замини некӯ афтад ва сабз шавад, қариб бист найза мешавад. *«Нигори дониш»*

Зи бас хушкии пардаи сози ӯ
Чу хашхош дар пӯст овози ӯ. *Бедил*

**масли хашхош** бисьёр майда, бисьёр хурд; ◇ **хашхош кардан** реза-реза кардан.

Санг рӯи хуфтаро хашхош кард,
Ин масал бар ҷумла мардум фош кард. *Румӣ*

**ХАШЬЯ||ХАШЬЯТ** *а.* خشیه||خشیت тарс, бим, ҳарос, хавф.

Он Насӯҳ аз тарс шуд дар хилвате,
Рӯй зарду лаб кабуд аз хашьяте. *Румӣ*

Сари ҳамаи донишҳо хавфу хашьят бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХАШӢ** خوشی *ниг.* **хушӣ.**

**ХАЮ||ХЕВ** خیو оби даҳан, туф.

Зи дидори пирон фурӯ монданд,
Хаю зери лабҳо барафшонданд. *Фирдавсӣ*

Ҷомаҳои эшон медариданд ва хаю меандохтанд, то магар чизе гӯянд, ки онро дастовез сохта заҳмате расонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Хев бар рӯи пайғамбар андохта буд, пайғамбар фармуда буд, то гарданаш зананд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХАҲ** خه хушо зеҳ, чӣ хуш аст!

Шоиронро хаҳу аҳсант мадеҳ,
Рӯдакиро хаҳу аҳсант ҳиҷост. *Шаҳид*

Хаҳ, эй ворисн базми кайхисравӣ,
Ба бозуи ту пушти давлат қавӣ. *Низомӣ*

**ХАҶИЛ** *а.* خجل *ниг.* **хиҷил.**

**ХАҶЛАТ||ХИҶЛАТ** *а.* خجلت шарм, ҳаё.

Хаҷлати айби тани хешу ғами чаҳл кашад
Кӯдаке, к-ӯ накашад заҳмати устоду адиб.
*Носири Хисрав*

Осори хаҷлат бар рӯи ӯ зоҳир шуд. *Авфӣ*

Қадат гуфтам, ки шамшод аст, бас хиҷлат ба бор овард,
Ки ин нисбат чаро кардему ин бӯҳтон чаро гуфтем?
*Ҳофиз*

**ХАҶЛОН** *а.* خجلان *ниг.* **хиҷил.**

... Ки гуноҳе дар ин хиёнат ҳаст,
Сӯи хаҷлон кашид бояд даст. *Низомӣ*

**ХЕ** номи ҳарфи нӯҳуми алифбои арабии тоҷикӣ خ, ки ба ҳисоби ҷумалу абҷад ба 600 баробар аст.

**ХЕВ** خیو *ниг.* **хаю.**

**ХЕД** خوید *ниг.* **хавед.**

**хез** خیز *асоси замони ҳозираи* **хестан.**

**ХЕЗ** خیز ҷаҳиш, ҷаст.

**ХЕЗИДАН** خیزیدن *ниг.* **хестан.**

**ХЕЛ** خیل *ниг.* **хайл** 3.

**ХЕЛЕ** خیلی *ниг.* **хайле.**

**ХЕСИДАН** خیسیدن **1.** тар кардан, намнок кардан; **2.** тар шудан, намнок шудан.

**ХЕСОН(И)ДАН** خیساندن||خیسانیدن тар кардан, намнок кардан, ба об гузошта тар кардан.

Бехи коснии тарро дар об хесонида, ду шаб нигоҳ доранд ва субҳ ношто биёшоманд.
*«Илми симиё»*

**ХЕСТАН||ХЕЗИДАН** خیستن||خیزیدن **1.** бархостан, бар по шудан.

Ид шуд, хез, Ҳилолӣ, ки ба ишратгаҳи боғ
Ҷоми гулгун зи кафи лолаизоре гирем. *Ҳилолӣ*

**2.** пайдо шудан, баромадан, ҳосил шудан.

Хамуш кун соате, эй дил, ки дар андӯҳи ишқи ту,
Надонӣ ин қадар боре, ки аз гуфтан фараҳ хезад.
*Шамси Табрезӣ*

**ХЕШ** I خویش **1.** худ.

Касе, к-ӯ надорад хирадро зи пеш,
Дилаш гардад аз кардаи хеш реш. *Фирдавсӣ*

Духтари хешро ба занӣ ба ту диҳам.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ман имшаб меҳмони ҷони хешам,
Чу ҳаст ӯ ҷони ман, меҳмони хешам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** табор, ақрабо, наздикон, яке аз наздикон.

Бо ҳар кӣ нишинӣ, агарат хеш бувад,
Он бар дили ман зи марги ман беш бувад,
Ман худ донам, к-аз ту хатое н-ояд,
Аммо дили ошиқон бадандеш бувад. *Саноӣ*

Бародар, ки дар банди хеш аст,
На бародар асту на хеш аст.*

**хешу ақрон** хешовандон, наздикон.

Ва лекин кас аз хешу ақрони ӯ
Набуд огаҳ аз дарди пинҳони ӯ. *Хоҷу*

**хешон ва мутааллиқон** аҳли хонадон ва мулозимону хизматгорон.

Равам ва хешон ва мутааллиқони худро боз бинам. *Авфӣ*

Ва аз шаҳри Кирмон султон Маҳмуд-шоҳ аз хешон ва мутааллиқони худ бо аспони тозӣ ва ҳадьяҳои бисьёр ҷамъеро ба хидмати шоҳи муаззам Рукнуддин Маҳмуд фиристод. *«Таърихи Систон»*

**хешу пайванд** хешу табор, наздикон.

Ба кӯҳ-андарун беҳ бувад банди ӯй,
Наёяд бараш хешу пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

◇ **хешро гум кардан** ихтиёри худро аз даст додан, аз худ бехуд гардидан, аз худ бехабар шудан.

Хешро низ кард гум Хисрав,
Ҷустани дил чу сӯи ёр омад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хешро кам кардан** а) худро хоксор нишон додан; б) парешонхотир шудан; саросема шудан; **хешро сохтан** худнамоӣ кардан, ҳавобаландӣ кардан; **аз хеш рафтан (ё шудан)** аз худ рафтан, парешонхотир шудан, беҳуш шудан.

Ошёе на ғариб аст, ки дилсӯзи ман аст,
Чун ман аз хеш бирафтам, дили бегона бисӯхт.
*Ҳофиз*

Замоне шуд аз хешу бар ҷой монд,
Замоне сиришк аз мижа барфишонд. *Савдо*

**бар хеш чидан** даст ба коре задан, ки кас аз ӯҳдаи он баромада наметавонад.

Чун ғунча ин бисот, ки бар хеш чидаӣ,
То мекашӣ нафас, ҳамаро бод бурдааст. *Соиб*

Ин истиқомате, ки ту бар хеш чидаӣ,
Чун ашк бар сари мижа по дар рикоб гир. *Бедил*

**ХЕШ** II||**ХАЙШ** خیش матои дағали зағирпоягӣ, ки аз он қолин, парда ва ғ. тайёр мекунанд.

Осмон худ солу маҳ бо банда ин дастон кунад,
Дар дай-ам бо хеш дорад, дар тамузам бо фанак.
*Анварӣ*

Манам имрӯзу туву мутрибу соқиву ҳасуд,
Хештан гӯ: Ба дари ҳуҷра биёвез чу хеш. *Саъдӣ*

**ХЕШ** III خیش ҷӯбе, ки бар гардани гов мебанданд, юғ.

Аз пинаи ғам дилаш шуда реш,
Чун гардани барзагов аз хеш. *Сироҷиддини Роҷӣ*

**ХЕШБИН** خویش‌بین худбин, худдӯст, худписанд; мағрур, мутакаббир.

Ба маънӣ диҳад сурати дӯст даст,
На чун хешбинони суратпараст. *Хоҷу*

**ХЕШКОМ** خویش‌کام худсар, худрой, инодкор.

Писар буд Завро яке хешком,
Падар карда будиш Гаршосп ном. *Фирдавсӣ*

**ХЕШКОР** خویش‌کار барзгар, деҳқон, кашоварз.

Ба соле зи динори ман сад ҳазор
Бибахшид бар мардуми хешкор. *Фирдавсӣ*

**ХЕШНАШИНОС** خویش‌نشناس беҳаё, беадаб, беобрӯ.

Хурӯшид Гарсеваз он гаҳ ба дард,
Ки, эй хешнаш(и)нос нопок мард! *Фирдавсӣ*

**ХЕШОВАНД** خویشاوند хеш, хешу табор, яке аз хешу табор.

Дон, ки дар арсагоҳи кавну фасод
Чархро нест ҳеҷ хешованд. *Анварӣ*

Вах, ки гар мурда бозгардидӣ
Ба сарои қабилаву пайванд,
Радди мерос сахттар будӣ,
Ворисонро зи марги хешованд. *Саъдӣ*

**ХЕШТАН** خویشتن *ниг.* **хеш I 1.**

Ҳар кас, ки хештанро натавонад шинохт, дигар чизҳоро чӣ гуна тавонад шинохт? *«Таърихи Байҳақӣ»*

Чу дар назораи он рӯй метавон мурдан,
*Маро ҳазор шикоят зи ҷони хештан аст. Ҷомӣ*

◇ **аз хештан пур будан** ба худ мағрур будан.

Марез, эй ҳаким, остинҳои дур,
Куҷо бинӣ аз хештан хоҷа пур. *Саъдӣ*

**аз хештан рафтан** беҳуш шудан, аз худ бехуд шудан.

*Ба бӯят субҳдам гирьён ба гулгашти чаман рафтам,*
Ниҳодам рӯ ба рӯи гул, даме аз хештан рафтам. *Сайидо*

**бар хештан ниҳодан** таҳаммул кардан, тоқат овардан, бурдборӣ кардан.

Агар бошад зи ханҷар хори он роҳ,
Ниҳам бар хештан озори он роҳ. *Ваҳшӣ*

**ХЕШТАНБИН** خویشتن بین *ниг.* **хешбин.**

Дар ӯ кардӣ нигаҳ бесабру таскин
Чу дар оина моҳи хештанбин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ХЕШТАНБИНӢ** خویشتن بینی худбинӣ, худписандӣ; мағрурӣ, такаббур.

Бар ин остон аҷзу мискиният
Беҳ аз тоату хештанбиният. *Саъдӣ*

**ХЕШТАНДОР** خویشتن دار касе, ки худро бо эҳтиёт нигоҳ медорад, худдор, парҳезкор.

Писараш хештандор аз вай аст ва ҳама хидматеро шояд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

В-агар қонеу хештандор гашт,
Ба ташнеи халқе гирифтор гашт. *Саъдӣ*

**ХЕШТАНШИНОСӢ** خویشتن شناسی худшиносӣ, худро омӯхтан ва санҷидан.

Дар ҷадвали ин хати қиёсӣ
Мекӯш ба хештаншиносӣ. *Низомӣ*

**ХЕШӢ** خویشی **1.** хешовандӣ, хешию таборӣ, наздикӣ; **2.** *маҷ.* ҳастӣ, вуҷуд.

Хешию бехешию сукру вадод
Рафт аз он сон, ки наёрадшон ба ёд. *Румӣ*

**ХИБО(Ъ)** *а.* خباء пӯст; пӯсти дона(-и гандум).

**ХИБР** *а.* خبر огоҳӣ; доноӣ.

Пас тасафсут омад ин даъвии хибр,
Лоҷарам бадтар бувад ин рӯзи кибр. *Румӣ*

**ХИБРАТ** *а.* خبرت дониш, дониши расо; ба ҳақиқати кор расида тавонистан; доноӣ ва таҷрибанокӣ.

Гуфтаанд асҳоби фитнат ва хибрат, ки аз хиддату савлати подшоҳон барҳазар бояд буд. *Саъдӣ*

Нагузаштӣ зи донишу хибрат,
Баргирифтӣ зи дигарон ибрат. *Ҷомӣ*

*Нисбати ӯ наздики аҳли хибрат муҳаққақ аст.* *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХИВЕД** خوید *ниг.* **хавед.**

**ХИДА** خیده хамида, каҷ.

*Ало то моҳи нав хида камон аст,*
*Ало то чун скпар бошад маҳи бадр.*
*Абӯшакури Балхӣ*

**ХИДЕВ** خدیو *ниг.* **хадев.**

**ХИДМАТ** *а.* خدمت **1.** хизмат, кор кардан барои касе; нӯкарӣ.

Амир Наср, ки бародари бузургтари ӯ буд, ӯро бузург доштӣ ва ӯ хидмати амир Наср кардӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳавои хоҷагиам буд, бандагии ту ҷустам,
Умеди салтанатам буд, хидмати ту гузидам. *Ҳофиз*

Ҷон фишондем ба хоки қадамаш, лек чӣ суд,
Ки наяфтод қабули карамаш хидмати мо. *Ҷомӣ*

**ба хидмат** бо изҳори адои хизмат.

Ба хидмат манеҳ даст бар кафши ман,
Маро нон деҳу кафш бар сар бизан. *Саъдӣ*

**ба хидмат истодан** пешхизмат будан.

Хирадмандон гуфтаанд, ки нони худ хӯрдан ва нишастан беҳ, ки камари заррин бастан ва ба хидмат истодан. *Саъдӣ*

**2.** таъзим, салом; барои салом ва таъзим ба ҳузури касе *даромадан.*

Ҳамагон бар пой хостанд ва хидмат карданд ва дуову сано гуфтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Эй сабо, гар ба ҷавонони чаман бозрасӣ,
Хидмати мо бирасон сарву гулу райҳонро. *Ҳофиз*

Оҳанги хидматаш кардам, дарбонам раҳо накард ва ҷафо кард. *Саъдӣ*

**3.** тӯҳфа, ато, ҳадья.

Замонӣ мекунам, ки туро сад шутур хидмат кунам. *Авфӣ*

**ХИДМАТГАР** خدمتگر он кӣ хизмат мекунад, хизматгор.

Махдуми мулкпарвару садри ҷаҳон, ки ҳаст,
Дар пеши боргоҳаш хидматгар офтоб. *Анварӣ*

**ХИДМАТГАРОЙ** خدمت گرای хидматгор; парастор.

Бибурдандашон сӯи меҳмонсарой,
Шуданд аз сари меҳр хидматгарой. *Ҳотифӣ*

**ХИДМАТГОР** خدمتگار ходим, он ки хизмат мекунад, он ки ба касе кор мекунад.

Дилрабоӣ ҳама он нест, ки ошиқ бикушанд,
Хоҷа он аст, ки бошад ғами хидматгораш. *Ҳофиз*

**ХИДМАТГУЗОР** خدمت گذار хизматкунанда, ходим, хизматгор.

Чу хидматгузорет гардад каҳун,
Ҳақи солиёнаш фаромӯш макун! *Саъдӣ*

**ХИДМАТНАМО(Й)** خدمتنما(ی) *ниг.* **хидматгар.**

Шашӯм хонаро кард Миррих ҷой
Чу хидматгар ангушт хидматнамой. *Низомӣ*

**ХИДМАТПАНОҲ** خدمت پناه *ниг.* **хидматгузор.**

*Намондаш бар дар аз хидматпаноҳон*
Касе ҷуз номулоим қарзхоҳон. *Нозим*

**ХИДМАТӢ** خدمتی тӯҳфа, пешкаш, ҳадья, ҳадья ба одамони бузург.

Хидматӣ ҷон бари ту овардам,
Ба ҷуз ин хидмати дигар дорӣ? *Асири Ахсикатӣ*

**хидматӣ кашидан** тӯҳфаи арзанда бахшидан.

Машкан, агар ҷон кашам пеши ғамат хидматӣ,
Шери шикорӣ басе оҳуи лоғар шикаст. *Анварӣ*

**ХИДОАТ** *а.* خداعت фиребгарӣ, ҳилагарӣ.

Бо худ гуфтам: Ғолибан тири хидоати бародарон ба ҳадаф расида ва мурод ҳосил шуда. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИДОЪ** *а.* خداع фиреб, макр, ҳила, дурӯғ.

Амир Халил ҳарфи хидоъ бар лавҳи замир менигорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИДР** *а.* خدر парда, чодир, ниқоб; ◇ **хидри муалло** ибораи лақабмонанд, ки дар ҳаққи зани мӯҳтарам гуфта мешавад.

Ҳазрати хоқони саид хидри муалло Оиша-бегимро ... дар никоҳ овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИЁБОН** خیابان кӯча, роҳи кушода ва ҳамвор дар миёни шаҳр ё боғ.

... Ки чун зулфе, ки бар рухсор ғалтад,
Хиёбон бар рухи гулзор хандад. *Нозим*

**ХИЁЛ** *а.* خیال *ниг.* **хаёл.**

**ХИЁМ** *а.* خیام *ҷ.* **хайма.**

То хиёми чархро набвад шараҳ ҳамчун сутун,
То таноби субҳро набвад гireҳ чунон ки тоб ... *Анварӣ*

Мазраби хиёми реҳлат анҷоми он ҷамоат гардид. *Восифӣ*

**ХИЁНАТ** *а.* خیانت бевафоӣ, ғадр; норостӣ; макру фиреб.

Баъд аз вафоти Булғон-хотун хизонадорон дасти хиёнат бад-он дароз карда буданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дӯш боз омад хиёнат пеши ман,
Ҳоли ман чун дид, аз ман баргузошт. *Анварӣ*

Дар сангу тарозу хиёнат кардандӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХИЁНАТКОР** خیانتکار касе, ки хиёнат мекунад, одами нодуруст, бевафо.

Хиёнаткор тарснок бувад. *Зарбулмасал*

**ХИЁР** I خیار бодиринг; як навъ бодиринг.

Охири баҳманмоҳи қадим хиёру бодиринг ва бодинҷони тоза дидам. *Носири Хисрав*

Қозӣ, ки ба ришват бихӯрад панҷ хиёр,
Собит кунад аз баҳри ту даҳ харбузазор. *Саъдӣ*

**ХИЁР** II *а.* خیار ирода, ихтиёр.

Бадхаёле ғоиб андар сина рафт,
Чунки шуд ҳозир, хиёри ӯ бирафт. *Румӣ*

**ХИЁРА** *а.* خیاره чизи ихтиёр кардашуда, баргузида, интихобшуда, хуш кардашуда.

Сӣ пили хиёра ба даст омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**хиёра кардан** хуш кардан, баргузидан.

Дар миён ин ду танро хиёра карда буданд ва ҳар ду бо якдигар бад буданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ХИЁТА||ХИЁТАТ** *а.* خیاطه||خیاطة дӯзандагӣ, касби либосдӯзӣ, дарзигарӣ.

Ҳунари китобат ва санъати хиётат низ аз натоиҷи табиати покизаи ӯст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИЗАР** *а.* خضر *ниг.* **хизр.**

**ХИЗЕБ** خضیب *имолаи* **хизоб.**

Лола миёни кишт бихандад ҳаме зи дур,
Чун панҷаи арӯс ба ҳинно шуда хизеб. *Рӯдакӣ*

**ХИЗЛОН** *а.* خذلان **1.** бебаҳрагӣ, бечорагӣ, дармондагӣ; шикаст, мағлубият.

Ҳар кӣ дар мақоми тамарруд ва исьён ояд, ба хусрону хизлон мубтало шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба гурзи ҳайбати ӯ шуд шикаста бозуи фитна,
Ба теғи нусрати ӯ шуд бурида гардани хизлон. *Ломеӣ*

Хисраво, ҳар кас, ки нусрат хоҳад аз пайкори ту,
Захми пайкони ту нусратро бар ӯ хизлон кунад. *Муиззӣ*

**2.** худдорӣ кардан аз кӯмак, бекӯмак гузоштан, аз ёрӣ маҳрум кардан.

Чун дар ӯ исьёну хизлони ту, эй шаҳ, роҳ ёфт,
Қоҳҳо шуд ҷои куфу боғҳо шуд ҷои ход. *Фаррухӣ*

**ХИЗОБ** *а.* خضاب ранг; ҳино, вусма, ҳар ранге, ки мӯй, абрӯ, панҷаи дасту поро бо он барои ороиш ранг мекунанд.

Як дам намеравад, ки зи ҳиҷрони ҷонгудоз
Аз хуни дида чеҳраи зардам хизоб нест. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳамдамие, к-аш на дароз аст умед,
Ҳамчу хизоб аст ба мӯи сафед. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хизоб кардан** (**ё бастан, ниҳодан, задан, сохтан, расондан**) ранг кардан (бо ҳино, вусма ва ғ.).

Мардеро дид, ки риши худ хизоб мекард. *Авфӣ*

Сурхгул пешат ба хок афтод, рӯяш зард шуд,
Ҷуръае май резу рӯяшро хизобе мерасон. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дасти симин хизоб аз он хун кард,
Чеҳра гулгуна, ҷома гулгун кард. *Ҷомӣ*

**ХИЗОНА** *а.* خزانه *ниг.* **хазина 1.**

Фармуд, то дари хизона бикшоданд ва лашкариёнро моли вофир бидод. *Авфӣ*

**хизонаи омира** а) хазинаи давлат.

Фармуд, то он чӣ оварданд, ба хизонаи омира фиристад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Муқаррар кард, ки ҳар сол панҷоҳ ҳазор динор зари сурх ба хизонаи омира расонад. *«Равзат-ус-сафо»*

б) номи тазкираи Ғуломалихони Озод (асри XVIII); ◇ **хизонаи ҳаммом** ҷои шустушӯй дар ҳаммом, обгири ҳаммом.

**ХИЗР||ХИЗАР** *а.* خضر **1.** сабззазор, ҷои серсабза; **2.** мувофиқи афсона ва ақидаи динӣ, номи пайғамбаре, ки гӯё оби ҳаёт хӯрда, умри абадӣ ёфтааст.

Хизар ташнаи чашмаи зиндагеш,
Сазад сарви озод дар бандагеш. *Хоҷу*

**ХИЗУРОН** *а.* خیزران *ниг.* **хайзурон.**

**ХИК** خیک машк, машки об.

... Хики май пеши эшон овард.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ҳукм шуд.... аз тамомати мамолик ба ҳар саре як тағор орд ва як хик шароб ҷиҳати улуфаи лашкар омода доранд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**ХИЛ||ХИЛЛ** *а.* خل дӯст, ёр, дӯсти наздик, мӯнис, дӯсти маҳрам.

Писар гуфт: Эй падар, фавоиди сафар бисёр аст — аз нузҳати хотир ва ҷарри манофеъ ... ва муҷоварати хиллон. *Саъдӣ*

**ХИЛВАТ||ХАЛВАТ** *а.* خلوت танҳоӣ, танҳонишинӣ; ҷои танҳо нишастан; нишастан дар ҷое, ки холӣ аз бегонагон бошад.

Хилват аз ағьёр бояд, не зи ёр,
Пӯстин баҳри дай омад, не баҳор.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**ХИЛВАТГОҲ||ХИЛВАТГАҲ** خلوتگاه||خلوتگه ҷои хилват, ҷое, ки касе танҳо бошад, ҷои хоси касе, ҷои холӣ аз бегонагон.

Гар бурун оранд ҷонамро зи хилватгоҳи дил,
Нест мумкин, ҷони ман, к-аз дил бурун орам туро.
*Ҳилолӣ*

Ба хилватгаҳи хоси худ хондашон,
Ба сад гуна таъзим биншондашон. *Ҷомӣ*

**ХИЛВАТГУЗИДА** خلوت گزیده он кӣ дар ҷои хилват менишинад, хилватнишин.

Хилватгузидаро ба тамошо чӣ ҳоҷат аст?
Чун кӯи дӯст ҳаст, ба саҳро чӣ ҳоҷат аст? *Ҳофиз*

**ХИЛВАТНИШИН** خلوت‌نشین касе, ки танҳо менишинад, он кӣ танҳоӣ ихтиёр кардааст.

Хаёлоти нодони хилватнишин
Ба ҳам барзанад оқибат куфру дин *Саъдӣ*

Ба тоат ҳама шаб бисудӣ ҷабин,
Ба шоҳӣ будӣ ринду хилватнишин. *Шоӣ*

**ХИЛВАТСАРОЙ** خلوت‌سرای хилватхона, даргоҳи танҳонишинӣ.

Ҳарифони хилватсарои аласт
Ба як ҷуръа то нафхаи сур маст. *Саъдӣ*

Дӯстиҳои ҳама олам бирӯб аз дил, Камол,
Пок бояд доштан хилватсарои дӯстро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ХИЛВАТХОНА** خلوتخانه макони хилват, хилватсаро, ҷое, ки холӣ аз бегонагон аст.

Зулайхоро ба пурсиш сохт дилшод,
Ба хилватхонаи хосаш фиристод. *Ҷомӣ*

**ХИЛВАТӢ** خلوتی касе, ки дар хилват нишастааст; гӯшанишин, парданишин; ◇ **хилватиёни малакут** *д.* фариштагони хоси худо.

Маст бигзаштию аз хилватиёни малакут
Ба тамошои ту ошӯби қиёмат бархост. *Ҳофиз*

**ХИЛЛ** *а.* خل *ниг.* **хил.**

**ХИЛМ I** خلم хашм, ғазаб.

Куфр ҷаҳл асту қазои куфр илм,
Ҳар ду як кай бошад охир хилму ҳилм?! *Румӣ*

**ХИЛМ II** *а.* خلم дӯст, рафиқ.

**ХИЛОЛ I** *а.* خلال **1.** чӯби махсуси дандонковӣ.

Қасе газид ба дандони ком он лаби лаъл,
Ки шуд забонзада дар даҳан ба сони хилол.
*Убайди Зоконӣ*

Чӯби хушк ... агар ба ҳеҷро нашояд, шояд ки аз вай хилоле созанд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

2. *маҷ.* лоғар, хароб; нозук, борик.

Зи даври фалак бадри рӯяш ҳилол,
Зи ҷаври замон сарви қаддаш хилол. *Саъдӣ*

Моҳи тамоми ту чаро шуд ҳилол?
Сарви равони ту чаро шуд хилол?
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**ХИЛОЛ II** *а.* خلال асно, байн, фосила; **дар хилоли... дар** *байни ...* , дар аснои ... , дар фосилаи ...

Дар хилоли ин аҳвол Абӯалӣ ... ба Туркистон рафт. «*Равзат-ус-сафо*»

Дар хилоли роҳ соате осоиш иртикоб намудем.
*Савдо*

**ХИЛОС** *а.* خلاص **1.** баргузида; холис; **зарри хилос** тиллои холис.

Қамарҳои заррин, ғуломони хос
Чу бар шӯшаи нуқра зарри хилос. *Низомӣ*

2. бӯтаи заргарон.

Тане чор-панҷ аз ғуломони хос
Чу зарре, ки ояд бирун аз хилос. *Низомӣ*

**ХИЛОФ** *а.* خلاف зид, мухолиф; зиддият, муқобилӣ, носозгорӣ.

Дар он замин, ки хилофаш бувад, наёрад руст,
Зи ҳеҷ боғ дарахту зи ҳеҷ роғ гиёҳ. *Унсурӣ*

Чун ман на туам, кирдори ман ба хилофи кирдори ту бояд. *Авфӣ*

**(ба, бар) хилофи ...** зидди ... , муқобили ... , мухолифи ... , бар акси ...

Амали подшоҳ, эй бародар, ду тараф дорад: умеди нону бими ҷон ва хилофи рои хирадмандон бошад бад-ин умед дар он бим афтодан. *Саъдӣ*

Дар ин ҷо иқрори забонҳо бар хилофи мӯътақади дилҳост. *Аҳмади Дониш*

**хилоф афтодан** низоъ пайдо шудан, зиддият рӯй додан.

Ин ҳикоят шунав, ки дар Бағдод
Рояту пардаро хилоф афтод. *Саъдӣ*

Чу дар лашкари душман афтад хилоф,
Ту бигзор шамшери худ дар ғилоф. *Саъдӣ*

**хилоф кардан** мухолиф шудан, зид рафтан.

Гӯянд: Он, ки бо ту хилоф кард, хашм овардем ё тараҳҳум кардем. *Аҳмади Дониш*

Эй мӯҳтасиб, ба бодафурӯшон макун хилоф,
Ринди қадаҳпараст бувад аз ҷафо муоф. *Имло*

**ба хилофи** *касе* **будан** мухолиф будан бо касе, зид шудан ба касе.

Бо он, ки набошӣ нафасе ҷуз ба хилофам,
Ҳаргиз нафасе ҷуз ба ризои ту набодам. *Анварӣ*

**ХИЛОФАТ** *а.* خلافت 1. ба ҷои касе баъд аз вай нишастан, ҷонишин шудан; 2. халифа будан, халифагӣ; *ниг.* **халифа 2.**

Маъмун бар сарири хилофат мутамаккин гашт. *Авфӣ*

**ХИЛТ** *а.* خلط 1. ҳар чизе, ки бо чизи дигар омехта шудааст, таркиб, омезиш; 2. *тиб.* яке аз моддаҳои чоргона: хун, балғам, сафро ва савдо, ки гӯё ҳама бемориҳо аз онҳо сар мезадааст.

**ХИЛЪАТ** *а.* خلعت ҷома, камарбанд ва дасторе, ки амирон ва подшоҳон ба касе мебахшидаанд.

Хилъати ҳимматаш ба тирози салтанат зинат ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва Нӯҳ ибн Асадро, ки бузургтар буд, хилъат дод ва вай ба Самарқанд мебуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**хилъати фохир** либоси бошукӯҳи нафиси қиматбаҳо.

Або хилъати фохир аз хуррамӣ
Ҳамерафтию менавоштӣ замӣ. *Рӯдакӣ*

◇ **хилъати яздонӣ** *д.* чизи худодод; *киноя аз* бадани инсон.

Ҷомае нест ба андоми ту, чун урьёнӣ,
Чанд пинҳон кунӣ ин хилъати яздониро. *Соиб*

**ХИЛҚАТ** *а.* خلقت 1. офариниш, пайдоиш, ба вуҷуд омадан.

Баёни зуҳури Одам ва хилқати ӯ дар қиссаи Одам дода шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Зи хилқат чун маро з-ин гуна ҳол аст,
Бадал дар хилқати мардум муҳол аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. сохт, сохти табиӣ, сиришт, фитрат.

Хилқати қавоими ӯ аз як устухон аст ва ӯро мафсали зону нест. *Авфӣ*

Хилқати зебо беҳ аз хилъати дебо. *Зарбулмасал*

**ХИМ I** خیم 1. ифлосӣ, чирке, ки дар гӯшаи чашм пайдо мешавад.

Ду ҷӯе равон дар даҳонаш зи хулм,
Ду хирман зада бар ду чашмаш зи хим. *Мунҷик*

2. ҷароҳат, яра, захм.

Бизад даст бар химу бигсаст банд,
Ҳама банду побанд як сӯ гусаст. *Фирдавсӣ*

**ХИМ II** خیم хӯ; хӯи бад.

Дигар хӯи бад он, ки хонӣ-ш хим,
Ки бо ӯ надорад дил аз дев бим. *Фирдавсӣ*

**ХИМ III** خیم ҷуволе, ки аз ресмони пахта бофта мешавад.

Сабӯву соғару оину ғулин,
Ҳасиру ҷойрӯбу химу полон. *Тайён*

**ХИМОР** *а.* خمار парда, ҳиҷоб, фаранҷӣ.

Чун бидид он чашмҳои пурхумор,
Ки кунад ақлу хирадро дар химор... *Румӣ*

Фармуд, ки мурғи сиёҳе бисмил карданд, химоре бар сари бирка андохтанд. *Савдо*

**ХИНГ** خنگ асп, аспи сафеду хокистарранг.

Рӯзе аспони худро эҳтиёт мекард ва хинге дар назараш омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба чашм-андар шарори оташи ишқ,
Ба чанг-андар иногш хинги раҳбар. *Манучеҳрӣ*

Куҷо гом зад хинги бадроми ӯ,
Замӣ ёфт сарсабзӣ аз гоми ӯ. *Низомӣ*

**хинги хатлӣ** аспи хатлонӣ, аспи кӯлобӣ.

Чу бар хинги хатлӣ хиромад ба майдон,
Амироҳураш шоҳи Хатлон намояд. *Хоқонӣ*

◇ **хинги магасӣ** аспи сафед, ки холҳои сиёҳ дорад; **хинги айём дар рон будан** соҳибихтиёр, фармонраво, комрон ва бахтиёр будан.

Агар дахли хоқони Чин они туст,
В-агар хинги айём дар рони туст... *Низомӣ*

**ХИНГБЕД** خنگبید як навъ хор, буттаи хордор.

Тани хингбед арчи бошад сафед,
Ба сабзиву нармӣ набошад чу бед. *Рӯдакӣ*

**ХИНГЗЕВАР** خنگزیور аспи аблақ, аспи хокистарранги холдор.

Агар бар аждаҳову шери ҷангӣ
Биҷунбонад инони хингзевар... *Унсурӣ*

**ХИНЗИР** *а.* خنزیر хук.

**ХИНСИР** *а.* خنصر ангушти хурд.

Аз ҳосили гетӣ чу туеро чӣ таматтӯъ,
В-аз хотами хазро чӣ шараф хинсири Ҷамро? *Анварӣ*

Хинсири саодати ӯ шоистаи хотами ҷаҳондорӣ бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХИНҶАК** خنجک 1. як навъ дарахти кӯҳӣ, ки онро ба арабӣ ҳаббатулхазро мегӯянд.

Ёд н-орӣ падартро, ки мудом
Гаҳ палангмушк чидаву гаҳ хинҷак. *Маъруфии Балхӣ*

2. яшон, дармана.

Набошад бас аҷаб аз бахтам, ар уд
Шавад дар дасти ман монанди хинҷак. *Абулмуайяди Балхӣ*

**ХИНҶИР** خنجیر *ниг.* **ханҷир.**

**ХИРА** خیره 1. тира; торик; **хира шудани чашм** (*ё* **дида**) тирагӣ пайдо шудан дар чашм, оҷиз мондани чашм.

Ҳаво тирафому замин тира гашт,
Ду дида дар ӯ-андарун хира гашт. *Фирдавсӣ*

Шуд чашми ақл хира, чу дар мабдаи азал
Ҳуснат намуд ҷилва дар оинаи сифот. *Ҷомӣ*

2. саргашта, ҳайрон, дар тааҷҷуб монда, мутаҳайир; бекуввват, оҷиз.

Иблис дар кори вай хира гашт ва мутаҳайир шуд ва надонист, ки чӣ ҳилат кунад. *«Таърихи Табарӣ»*

Пурдилон хира гашта, к-ин дил ку,
Буздилон хирадил, ки дил ҷон шуд. *Шамси Табрезӣ*

3. бебок, далер.

Фарибурз алам бигардонид, сипоҳи ӯ ҳазимат шуданд ва сипоҳи туркон хира шуданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Ҳама пеши ман пӯй-пӯй омаданд,
Чунон хираву ҷангҷӯй омаданд. *Фирдавсӣ*

4. беҳаё, бешарм, густох; беақл, кунд.

Гумон бурдамат зираку хушманд,
Надонистамат хираву нописанд. *Саъдӣ*

Эй шикамӣ хира, ба ноне бисоз,
То накунӣ пушт ба хидмат дуто. *Саъдӣ*

5. беасос, бекора, беҳуда.

Магар мардумӣ хира донӣ ҳаме,
Ҷуз инро нишоне надонӣ ҳаме. *Фирдавсӣ*

**ХИРАГАРДӢ** خیره گردی беҳудагардӣ, бекорхӯҷагӣ.

Биё, то ба шоҳӣ расонам туро
В-аз ин хирагардӣ раҳонам туро. *Ҷомӣ*

**ХИРАГӢ** خیرگی **1.** торикӣ, тирагӣ, *мас.* дар чашм.

Пур аз шеру дев асту пуртирагӣ,
Бимонад бар ӯ чашмат аз хирагӣ. *Фирдавсӣ*

2. ҳайронӣ, ҳайрат; 3. густохӣ, беҳаёӣ, бешармӣ.

Чу омад ба кор-андарун тирагӣ,
Гирифтанд пурмоягон хирагӣ. *Фирдавсӣ*

Вақт аст, ки аз ... нодонӣ ... ва хирагии ту андаке бозгӯям. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХИРАД** خرد ақл, хуш, зеҳн.

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. *Фирдавсӣ*

Чун хушьёрам, зи ман тараб пинҳон аст,
Чун маст шавам, дар хирадам нуқсон аст. *Хайём*

**хирад парвардан** ақл ба кор бурдан, аз рӯи ақл кор кардан.

Бад-он андаке солу чандин хирад,
Ки гуфтӣ равонаш хирад парварад. *Фирдавсӣ*

◇ **хиради аввал** (ё **нахустин**) ақли кулл, асл ва ҳақиқати инсон.

Аммо муқаддамоти аввалиёт он бувад, ки хиради аввал андар мардум ӯро воҷиб кунад. *Ибни Сино*

Сарир дар фанни шеър ва хат ва тақрири иншо он мартаба ва дараҷаи воло дошт, ки хиради нахустинро мояе нест, ки бо ӯ ситезад ва фалаки ҳафтӯминро пояе не, ки бо ӯ даровезад. *Садри Зиё*

**ХИРАДАРОЙ** خیره درای сафсатагӯӣ, беҳудагӯӣ.

Чунин аблаҳе худрои ноҷинси хирадарой ба чунин банд мубтало гардонидааст. *Саъдӣ*

**ХИРАДИЛ** خیره دل ҳайрон, ҳайроншуда.

Пурдилон хира гашта, к-ин дил ку,
Буздилон хирадил, ки дил ҷон шуд. *Шамси Табрезӣ*

**ХИРАДМАНД** خردمند оқил, доно, соҳибақл, донишманд.

Ҳаме хештанро чалипо кунад,
Ба пеши хирадманд расво кунад. *Фирдавсӣ*

Бо хирадмандон мусоҳиб шудан ... нишонаи саодат ... аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХИРАДНОМА** خردنامه дастури зиндагӣ, номаи ҳикматомез.

Хираднома ҳоро зи лафзи дарӣ
Ба юнонзабон кард кисватгарӣ. *Низомӣ*

**хиради номаи разм** маншури ҷанг, фармони оқилонаи ҷанг.

В-аз он пас хираднома разм хонд,
Ҷанибат суви марзи Хоразм ронд. *Ҳотифӣ*

**ХИРАДПАРВАР** خردپرور оқил, доно, бахирад, боақлу доно.

Мефиристод сӯи ҳар кишвар
Омили зираке хирадпарвар. *Ҷомӣ*

**ХИРАДПАРВАРД** خردپرورد аз рӯи ақлу хирад парвариш ёфта, боақлу хирад.

Гар падар даъвии худоӣ кард,
Ман худодӯстам, хирадпарвард. *Низомӣ*

**ХИРАДПЕША** خردپیشه хирадманд, оқил, доно.

Сухансанҷу камгӯю бисьёрдон,
Хирадпешаю зираку кордон. *Ҳотифӣ*

**ХИРАДРУТБАТ** خردرتبت бохирад; аз рӯи ақлу хирад вуқӯъёфта, бааќл.

Ба андак рӯзгор, эй шаҳ, ду чизам дод бахти ту,
Яке лафзи хирадрутбат, дувӯм табъе сухангустар. *Дақиқӣ*

**ХИРАДСӮЗ** خردسوز *киноя аз* оҷиз ва забун кунандаи ақл.

Май оташи сард аст, хирадсӯз, маёраш,
К-аз вай ҳама беобию сад ранҷу зиён аст. *Бадри Чочӣ*

**ХИРАДЬЁФТА** خردیافته оқил, доно, хирадманд.

Хирадьёфта марди некисигол
Ҳаме дӯстиро биҷӯяд ҳамол. *Фирдавсӣ*

**ХИРАКУШ** خیره کش беҳудакуш, он ки одамонро бесабаб мекушад, ноҳаққкуш, золим.

Ҷаҳонсӯзу бераҳмату хиракуш,
Зи талхиш рӯи ҷаҳоне туруш. *Саъдӣ*

Чу соҳибқирон дид, к-он хиракуш
На озарм, на ваҳм дорад, на хуш ... *Ҳотифӣ*

**ХИРАНИГОҲ** خیره نگاه бешарм, беҳаё.

Нолаи аҳли ғараз, эй маҳи ман, гӯш макун,
Бодаи хиранигоҳон ҳаваси нӯш макун. *Сайидо*

**ХИРАРАВ** خیره رو саргашта, саргардон.

Нақл кун з-амрудбун, акнун бирав,
Гаштаӣ ту хирачашму хирарав. *Румӣ*

**ХИРАРАЪЙ||ХИРАРОЙ** خیره رأی||خیره رای парешонфикр, сустфикр; аҳмақ, аблаҳ, нодон.

**ХИРАРОЙ** خیره رائی тираақлӣ, аҳмақӣ, аблаҳӣ.

Санг дар дасту мор бар сари санг,
Хирарой бувад қиёсу даранг. *Саъдӣ*

**ХИРАРӮ(Й)** خیره رو(ی) бешарм, беҳаё; саркаш, нофармон.

Нашояд чунин хирарӯи табоҳ,
Ки бадномӣ орад дар айвони шоҳ. *Саъдӣ*

Нафси хирарӯй маломат оғоз ниҳода, васваса мекард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХИРАСАР** خیره سر **1.** кундзеҳн, нодон, аблаҳ, аҳмақ.

Ба хирасар шумурад серхӯрда гурсинаро,
Чунон ки дарди касон бар дигар касе хор аст. *Рӯдакӣ*

Чу ноҷиз шуд ҷодуи хирасар,
Малик офарин хонд бар додгар. *Хоҷу*

2. ошуфта, парешон, саргашта.

Чун зулфи ёр кард маро чарх хирасар,
Чун холи дӯст кард маро дахр тираҳол.
*Маҷди Ҳамгар*

**ХИРАХАНД** خیره‌خند касе, ки хандаи беҷо мекунад.

Завқи ханда дидаӣ, эй хираханд,
Завқи гирья бин, ки ҳаст он кони қанд. *Румӣ*

**ХИРАХИР** خیره‌خیر *ниг.* **хир-хир.**

Ту танҳо ба ҷанг омадӣ хирахир,
Кунун пой дору инон сахт гир. *Фирдавсӣ*

**ХИРАЧАШМ** خیره‌چشم бешарм, беҳаё; шӯхчашм.

Дар тамошои бутон, Соиб, далер афтодаем,
Чун нигоҳи хирачашмон бо ҳиҷобам кор нест.
*Соиб*

**ХИРАҚ** *а.* خرق *ҷ.* **хирқа.**

**ХИРВОР** خروار *ниг.* **харвор.**

**ХИРГОҲ||ХИРГАҲ** خرگاه||خرگه *ниг.* **харгаҳ;** ◇ **(ин) хиргаҳи сабзи фирӯзафом** *кинояаз* осмон; дунъё.

Дар ин хиргаҳи сабзи фирӯзафом
Ҳамемонад алқоби некӣ мудом. *Шодӣ*

**(ин) хиргаҳи чанбарӣ** *кинояаз* осмон.

Чу гулчеҳри ин хиргаҳи чанбарӣ,
Баромад бар авранги нилуфарӣ ... *Хоҷу*

**ХИРЕШИДАН** خریشیدن *ниг.* **харешидан.**

**ХИРИФ** *а.* خرف нотавон, оҷиз, беқувват; пири фартут.

Даст барҳам занад табиби зариф,
Чун хириф бинад уфтода ҳариф. *Саъдӣ*
Имрӯз ҳамебояд, ки масту хириф созӣ
Ин ҷони муҳаддисро в-ин қалби хитобиро.
*Шамси Табрезӣ*

**ХИРМАН||ХАРМАН** خرمن **1.** тӯдаи ғаллаи нокӯфта ва боддоданашуда; ҷои кӯбидани ғалла.

Басо хирман, ки оташ дарзадӣ б-аш,
Ҳанӯзат оби шӯхӣ зери коҳ аст. *Анварӣ*

Дар он сол чандон бод набуд, ки хирманҳои мазореи Марв пок шавад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**2.** *маҷ.* тӯдаи ҳар чиз.

Котибони қисмату тақдир аз фикри расо
Хирмани мулки суханро хӯшачинам кардаанд.
*Туғрал*

**хирман гирифтан** ғалла кӯфтан; **хирман кардан** (ё **задан**) тӯда кардан ғалларо.

Ба роҳи сайди бало дона кардаам хирман,
Тазарву барқ зи ҳар ҷо парад, ба доми ман аст.
*Шавкат*

◇ **хирмани моҳ** ҳолаи моҳ; **хирмани шаб** ситорагон.

... Чун иқди Парвин ҳосил тавон кард,
Гар хӯша чинӣ аз хирмани шаб. *Туғрал*

**ба хирмани** *касе* **афтодан** фикр кардан дар боран ҳалалрасонӣ ба касе.

**ХИРМАНГАДО(Й)** خرمن گدا(ی) гадое, ки дар сари хирман чизе мепурсад, гадои хӯшачин.

Зиҳӣ ҷавфурӯшони гандумнамой,
Ҷаҳонгарду шабкуку хирмангадой. *Саъдӣ*

**ХИРМАНСӮЗ** خرمن‌سوز он ки хирмани касеро месӯзонад; *маҷ.* зарарrасон.

Шавқ барқест нишеманафрӯз,
Монеи раҳшударо хирмансӯз. *Ҷомӣ*
Ба оҳи сард хирмансӯзи исьён,
Ба дуди дил чароғафрӯзи ғуфрон. *Нозим*

**ХИРМАНСӮХТА** خرمن‌سوخته касе ки хирмани ғаллааш сӯхта бошад; *маҷ.* зарардида, шикастхӯрда.

З-он ки ҳар бадбахти хирмансӯхта
Менахоҳад шамъи кас афрӯхта ... *Румӣ*
Хирмансӯхта ҳамаро хирмансӯхта мехоҳад.
*Зарбулмасал*

**хиром** خرام *асоси замони ҳозираи* **хиромидан.**

**ХИРОМ I** خرام роҳ рафтан бо нозу нӯз; бо рафтори хушоянд роҳ рафтан.

Хироме чанд Юсуф кард ҳар сӯ,
Гаҳе бар-рӯи пул, гаҳ бар лаби ҷӯ. *Нозим*

**ХИРОМ II** خرام шодмонӣ, хушӣ, хушҳолӣ; хабари хуш, мужда.

Бад-ӯ бошад эрониёнро умед,
Аз ӯ паҳлавонро хирому нувед. *Фирдавсӣ*
Яке нома фармуд наздики Сом,
Саросар дуруду нуведу хиром. *Фирдавсӣ*

**ХИРОМИДАН** خرامیدن бо нозу истиғно роҳ рафтан, хиромон роҳ рафтан.

Зирак гуфт, ки кабке дар домани кӯҳ мехиромид, ногоҳ бозеро чашм бар ӯ афтод. *«Нигори дониш»*

Ҷон зи каф рафт, чӣ созем нисори қадамаш,
Ки пас аз марг хиромад ба сари турбати мо. *Ҷомӣ*

◇ **ба олами бақо хиромидан** мурдан, вафот кардан.

Чун ба олами бақо хиромад, мусулмонон бар вай намоз гузоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИРОҶ** خراج *ниг.* **хароҷ.**

**ХИРС** خرس ҳайвони ваҳшии ҷангалии маъруф.

Бо мулк чӣ кор аст фалонрову фалонро,
Хирс аз дари гулшан нею хук аз дари гулзор.
*Манучеҳрӣ*

◇ **хирс дар кӯҳ Бӯалӣ Синост** *зарб.* дар ҷое, ки ҳама бесавод ё нодон бошанд, нимчамулло мӯҳтарам аст.

**ХИРСАК** خرسک **1.** хирси майда, хирси хурд, хирсбача; **2.** номи як навъ бозии бачагон, ки яке аз онҳо монанди хирс ба дасту по истода гавак мекашад.

Устоду муаллим чу бувад камозор,
Хирсак бозанд кӯдакон дар бозор. *Саъдӣ*

**3.** як навъ қолини серпат.

Токро аз баргҳо дар зери хеш пӯсти хуҷҷат пора-пора ва сарвро аз торҳо дар пушти худ ҷули хирсак тикка-тикка. *Туғро*

**ХИРТОЛ** خرطال *ниг.* **хартол.**

**ХИРУ** خیرو гули хайрӣ, гули шаббӯ.

То хид (خوید) набошад ба ранги лола,
То хор набошад ба бӯи хиру. *Фаррухӣ*

**ХИР-ХИР** خیر خیر бесабаб, беҳуда, абас, беасос.

Кори вазир Ҳасанак ошуфта гашт ... ва ин султони мӯҳташамро хир-хир биёзурда.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ХИРӢ** I خری *ниг.* **хиру.**

**ХИРӢ** II خیری равоқ; айвон; суфа.

Рӯзиш хабар кардаму нонаш бишикастам,
Бишкаст маро дасту бурун кард зи хирӣ. *Мушфиқӣ*

**ХИРҚА** *а.* خرقه **1.** порчаи матоъ, матои дарида, пора, порча-порча, ямоқ.

Дарвешеро шунидам, ки дар оташи фоқа месӯхт ва хирқа бар хирқа медӯхт. *Саъдӣ*

**хирқа кардан** пора кардан, даррондан.

Субҳи содиқ пероҳани содиқи фалакро хирқа кард. *Авфӣ*

**хирқа шудан** (*ё* **гаштан, сохтан**) пора шудан, пора-пора шудан.

Кунун он ба хун-андарун ғарқа гашт,
Кафан бар тани поки ӯ хирқа гашт. *Фирдавсӣ*

**2.** либоси дарвешон; ҷомаи қуроқ; либоси кӯҳна.

Қуҳан хирқаи хеш перостан
Беҳ аз ҷомаи орият хостан. *Саъдӣ*

Дарвеш гуфт: Эй шайх, ман сабукборам ва ҷуз хирқае надорам. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**хирқаи азрақ** ҷомаи сӯфиён, ки кабуд ё малларанг буд; ◇ **хирқа андохтан** а) бахшидани ҷома; б) таслим шудан, гуноҳи худро эътироф кардан; **хирқаи сабр даридан** камоли бесабрӣ нишон додан.

Ашки ман дар рақсу дил дар ҳолу нола дар симоъ,
Ман дарида хирқаи сабру фиғон овардаам. *Хоқонӣ*

**хирқа аз дасти** *касе* **пӯшидан** *кинояаз* мурид, тобеъ ё шогирди касе шудан.

*Машраби ман хирқа аз дасти* садаф *пӯшидан аст,*
Теғ бар сар мехӯрам, гавҳар ба домон медиҳам. *Соиб*

**хирқа ба дасти** *касе* **тоза кардан** *кинояаз* дубора тобеи касе шудан, аз нав тобеъ шудан ба касе.

Чу з-ин ҷойгаҳ азми дарвоза кард,
Ба дасташ фалак хирқаро тоза кард. *Низомӣ*

**ХИРҚАБОЗӢ** خرقه‌بازی: **хирқабозӣ кардан** рақсу бозӣ кардани сӯфиён дар ҳоли ваҷду рӯҳбаландӣ.

Бигӯ то даме хирқабозӣ кунам,
Ба май далқи худро намозӣ кунам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ХИРҚАДӮЗ** خرقه‌دوز дӯзандаи хирқа.

Гаҳ осуда дар гӯшае хирқадӯз,
Гаҳ ошуфта дар маҷлисе хирқасӯз. *Саъдӣ*

**ХИРҚАПӮШ** خرقه‌پوش даридапӯш; жандапӯш; дарвеши мутасаввиф.

Хирқапӯше дар корвони Ҳиҷоз ҳамроҳи мо буд. *Саъдӣ*

Бигӯ ба зоҳиди солуси хирқапӯши дурӯй,
Ки дасти зарқ дароз асту остин кӯтоҳ. *Ҳофиз*

**ХИРҚАСӮЗ** خرقه‌سوز касе, ки роҳи зӯҳду риёро тарк кардааст.

Гаҳ осуда дар гӯшае хирқадӯз,
Гаҳ ошуфта дар маҷлисе хирқасӯз. *Саъдӣ*

**ХИСБ** *а.* خصب фаровонӣ, серию пурӣ; фароҳӣ (дар зиндагонӣ).

Сангпушт гуфт: ... Ман туро бад-он ҷазира барам, ки дар ӯ ҳам амну роҳат аст ва ҳам хисбу рафоҳият. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба баракати қудуми ӯ сиату хисб зоҳир шудӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИСЛАТ** *а.* خصلت хосият, сифат; тинат, хӯй.

Маро магӯй насиҳат, ки порсоию ишқ
Ду хислатанд, ки бо якдигар наомезанд. *Саъдӣ*

Аз хислатҳои мулук кадом зишт аст? *Аҳмади Дониш*

**ХИСОИДАН** خسائیدن *ниг.* **хисонидан.**

**ХИСОЛ** *а.* خصال *ҷ.* **хислат.**

Қасе, ки ҷомеи ин хисол бошад, ӯро ҳеҷ ҷо ғариб нагузоранд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХИСОНИДАН** خسانیدن *ниг.* **хесон(и)дан.**

**ХИСОР** *а.* خسار *ниг.* **хасор.**

Зумрае дар либоси хисор рӯй ба ҳазимат ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИСРАВ**||**ХУСРАВ** خسرو **1.** шоҳ, подшоҳ, султон, амир.

Хисрав аз баҳри адл бояду дод,
В-ар на ҳар кас зи пушти одам зод. *Саноӣ*

**2.** яке аз подшоҳони Эрони қадим, ки аз рӯи достон ошиқи Ширин буд.

Эй фалак, андӯҳи Ширин бар дили Хисрав манеҳ,
К-ин бизоатро харидоре беҳ аз Фарҳод нест. *Ҷомӣ*

◇ **хисрави анҷум** *кинояаз* офтоб.

Хисрави анҷум рӯй ба диёри ғарбӣ оварл. *«Равзат-ус-сафо»*

**хисрави анҷумсипоҳ** *кинояаз* офтоб.

Хисрави анҷумсипоҳ ба доираи нисфуннаҳор расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**хисрави савобит ва сайёрот** *кинояаз* офтоб.

Хисрави савобит ва сайёрот аз манзили Бирҷиси саодат интиқол кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**хисрави сайёрагон** *кинояаз* офтоб.

Кӯҳ ба китаф баргирифт ҷомаи бозоргон,
Рӯй ба машриқ ниҳод хисрави сайёрагон. *Манучеҳрӣ*

**хисрави ховар** *кинояаз* офтоб.

Саҳар чун хисрави ховар алам бар кӯҳсорон зад,
Ба дасти марҳамат ёрам дари уммедворон зад. *Ҳофиз*

**хисрави ховархиром** *кинояаз* офтоб.

Чу чатри хисрави ховархиром пайдо шуд,
Сипоҳи шаб буна дар кӯҳҳо ниҳон карданд. *Убайди Зоконӣ*

**хисрави чорум сарир** *кинояаз* офтоб.

**ХИСРАВОНӢ**||**ХУСРАВОНӢ** خسروانی **1.** лоиқи подшоҳ, шоҳона.

Яке дар бараш парниёнӣ қабоҳ,
Яке бар сараш хисравонӣ кулоҳ. *Саъдӣ*

Бидеҳ, соқӣ, он хисравонӣ қадаҳ,
Ки дилро биафзояд аз вай фараҳ. *Хоҷу*

**2.** *мус.* яке аз оҳангҳои қадим.

Муғаннӣ, куҷоӣ, ба гулбонги руд
Ба ёд овар он хисравонӣ суруд. *Ҳофиз*

**ХИСРАВӢ** I || **ХУСРАВӢ** I خسروی аз они хисрав; аз они подшоҳ.

Ба тан ҷомаи хисравӣ кард чок,
Ба сар-бар пароганд торик хок. *Фирдавсӣ*

**ХИСРАВӢ** II || **ХУСРАВӢ** II خسروی подшоҳӣ, подшоҳ будан.

Донӣ, ки чист давлат, дидори ёр дидан,
Дар кӯи ӯ гадоӣ бар хисравӣ гузидан. *Ҳофиз*

**ХИССАТ** *а.* خست хасисӣ, бахилӣ; фурӯмоягӣ, пастӣ.

Тӯҳмати ифлос чанду нанги хиссат то ба кай,
Оташи исроф дар дуньёву мофиҳо занед. *Шавкат*

Ҳарчанд саг ба хиссат мавсуф аст ва ба нопокӣ маъруф, валекин луқмаи вафодорӣ хӯрдааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва агар дар зиёфат тақсире кунӣ, ба хиссати ту шӯҳрат диҳанд. *Аҳмади Дониш*

**ХИТБ** *а.* خطب домод.

**ХИТБА||ХИТБАТ** *а.* خطبه||خطبة зан хостан, занхоҳӣ, хостани зан барои издивоҷ.

Туғрулбек ба яке аз мухаддарот ... хитба намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИТМӢ** *а.* خطمی *ниг.* **хатмӣ.**

**ХИТО** خطا||ختا *ниг.* **хато** II.

**ХИТОБ** *а.* خطاب 1. сухане, ки рӯ ба рӯи касе ё чизе гуфта мешавад.

Маликро дурушт омад аз вай хитоб,
Бигуфто: Биё, то чӣ бинӣ савоб,
Ки пиндорам аз ақл бегонаӣ,
На мастӣ, ҳамоно, ки девонаӣ. *Саъдӣ*

Абулфайзхоҷа ба аҳли маҷлис хитоб карда... гуфт. *Садри Зиё*

2. сухангӯӣ, гапзанӣ, гуфтор, гуфтугӯ.

Дар хитоби одамӣ нотиқ будӣ,
Дар навои тӯтиён ҳозиқ будӣ. *Румӣ*

**ХИТОБАТ** *а.* خطابت *ниг.* **хатобат.**

Ва фоидаи хитобат андар сиёсати мардум бувад. (2) *Ибни Сино*

**ХИТОБӢ** خطابی даҳанакӣ, шифоҳӣ.

... Ақсоми ин муқаддимоти пешин бидонем... ва хитобӣ кадом ва шеърӣ кадом. *Ибни Сино*

**ХИТОМ** I *а.* ختام он чи, ки бо он чизеро мӯҳр мекунанд, монанди шамъ, мум, лок.

Пас мактуби умраш ба хитоми аҷал махтум гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХИТОМ** II *а.* ختام поён, охир, тамом, анҷом.

**ХИТОМ** III *а.* خطام 1. маҳори шутур; 2. ресмон; ресмони киштӣ.

Маллоҳ гуфт: Қиштиро халале ҳаст, яке аз шумо, ки зӯровартар аст, бояд ки бар ин сутун барравад ва хитоми киштӣ бигирад, то иморат кунам. *Саъдӣ*

**ХИТОӢ** ختائی||خطائی мансуб ба Хито(й), сокини Хитой, аҳли Хитой.

**ХИТТА** *а.* خطه 1. замине, ки барои иморат гирдогирди он хат кашидаанд; 2. мамлакат, вилоят; шаҳри калон; хок, замин.

Қалам дар сари ҳарфи афлок каш,
Хат андар хати хиттаи хок каш. *Хоҷу*

Асли ӯ аз Балх аст, аммо дар хиттаи Хоразм маскан дошта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ХИФОРАТ** *а.* خفارت муҳофизат, ҳимоят, нигаҳбонӣ.

Ва он сол ба дари Мадинаи шарифа араб аз эшон хифорат хост ба гоҳи бозгаштан аз ҳаҷ. *Носири Хисрав*

**ХИФФАТ** *а.* خفت сабукӣ, камвазнӣ (ҷисман, ақлан ё аз ҷиҳати коре).

... На хиффати ҷавониаш бошад, на заъфи пирон. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар гадову шаҳи ғуруроин
Фарқе афканда хиффату тамкин. *Бедил*

**хиффати ақл** камақлӣ, сустақлӣ.

Ёрон иродати ман дар ҳаққи вай хилофи одат диданд ва бар хиффати ақлам ниҳуфта бихандиданд. *Саъдӣ*

**ХИШМ** خشم *ниг.* **хашм.**

**ХИШТ** I خشت оҷури хом, оҷур, лое, ки ба қолиб рехта хушконда шудааст ва барои иморат ба кор меравад.

Ба фармони ӯ ин пулро аз хишти пухта сохтанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Хишти аввал чун ниҳад меъмор каҷ,
То Сурайё меравад девор каҷ.*

**хишти сари хум** хиште, ки бо он сари хуми шаробро маҳкам мекунанд.

Шуд муддате, ки хишти сари хум китоби мост,
Мавҷи шароб сурхии сарҳои боби мост. *Соиб*

**хишт задан** хишт рехтан.

Перахани худ зи гиё бофтӣ,
Хишт задӣ, рӯзӣ аз он ёфтӣ. *Низомӣ*

◇ **хишт молидан** даъвоҳои дурӯғ кардан; **хишти хом бар (ё андар) об афкандан** *киноя аз* кори беҳуда ва беҳосил кардан.

Чу кирдор бо носипосон кунӣ,
Ҳаме хишти хом андар об афканӣ. *Фирдавсӣ*

**аз ҷой рафтани хишт** намондани умеди беҳбудӣ дар коре; **хиште ба хайр гузоштан** дар роҳи хайр иморате кардан, сохтани обанбор, корвонсарой, меҳмонсарой ва ғ.

Хиште ба хайр чун хуми май бар замин гузор,
Дигар қадам ба қасри биҳишти барин гузор. *Соиб*

**хишт бар об (ё дарьё) задан** кори беҳуда кардан.

Бар ишқи ту бар дил рақами сабр кашидан
Чун хишт задан бар забари оби равон аст. *Ибни Ямин*

**бар хишт зодан** амалест, ки занони ҳомиладор барои осон кардани зоиши тифл хиштро зери пояшон гузошта бар сари по менишинанд ва зӯр бар ҳар ду по мезананд.

Пеш аз он к-аз доя бинад модари гулбун ба дард,
Тифлҳои ғунча бар хишти латофат зода буд. *Туғро*

**ХИШТ** II خشت навъе аз найзаи хурд.

Баромад дурахшидани теғу хишт,
Ту гуфтӣ ҳаво бар замин лола кишт. *Фирдавсӣ*

Севум ҳамчунин хишт бар вай шикаст,
Нашояд ба хишт обро бозбаст. *Низомӣ*

**ХИШТАК** خشتک 1. хишти хурд, хишти майда; 2. порчаи чоргӯша, ки зери бағали ҷома ва миёни поҷома медӯзанд.

**ХИШТЗАН** خشتزن касе, ки аз гил хишт месозад, хиштрез.

Ғулом обкаш бояду хиштзан,
Бувад бандаи нозанин муштзан. *Саъдӣ*

**ХИШТ-ХИШТ** خشت خشت хишир-хишир, шибир-шибир.

Хишт-хишти муш дар ғӯшаш расид,
Хуфт мардӣ, шаҳваташ куллӣ рамид. *Румӣ*

**ХИШТЧА** خشتچه *ниг.* **хиштак 2.**

Ба ҷои хиштча гар шаст нофа бардӯзӣ,
Ҳам эч кам нашавад бӯи ганда аз бағалат. *Имора*

**ХИЯМ** *а.* خیم *ҷ.* **хайма.**

Пеш оядам боғи Ирам пурчатру харгоҳу хиям,
Аз таблу манҷуқу алам чун даргаҳи Ҷамшеди ял. *Ломеӣ*

**ХИҶИЛ||ХАҶИЛ** *а.* خجل шарманда.

Хиҷил он кас, ки рафту кор насохт,
Кӯси реҳлат заданду бор насохт. *Саъдӣ*

Гоҳе гила аз ёр кунам, гоҳ зи ағьёр,
Не, не, ки хиҷил аз нафаси сарди худ астам. *Савдо*

**ХИҶЛАТ** *а.* خجلت *ниг.* **хаҷлат.**

**ХИҶОЛАТ** *а.* خجالت шармандагӣ.

Ба дастури доно чунин гуфт шоҳ,
Ки даъвӣ хиҷолат бувад бегувоҳ. *Саъдӣ*

*Дар подшоҳӣ чунон муомила кунад, ки агар вақте подшоҳ набошад, ҷафо ва хиҷолат набинад.* *Аҳмади Дониш*

**ХО** خا *ниг.* **хе.**

**хоб** خواب *асоси замони ҳозираи* **хобидан, хуфтан.**

**ХОБ I** خواب **1.** ҳолати осоиш, ки ҳангоми он ҳисҳои зоҳирӣ аз кор мемонад; *муқобили* **бедорӣ.**

Наҷӯям бар ин кина орому хоб,
Ману гурзу майдони Афросиёб. *Фирдавсӣ*

Хобро гуфтаӣ бародари марг,
Чун бихусбӣ, ҳамезанӣ дари марг. *Авҳадӣ*

**хоби амн** *хоби роҳат ва осуда, хоби бафароғат.*

Хуш фарши бӯрьёву гадоиву хоби амн,
К-ин айш нест дархури авранги хисравӣ. *Ҳофиз*

**хоби гирон** а) хоби сахт, хоби вазнин.

Пеши арбоби басират гуфтугӯи ишқу ақл,
Ҳаст чун бедорию хоби гирон аз ҳам ҷудо. *Соиб*

б) *маҷ.* ғафлат, бехабарӣ.

Дидаи бедорро **хоби гирон** зебанда нест,
Аз шарар то чанд хоҳӣ кард болин сангро. *Бедил*

**хоби гиронсанг** хоби сахт, хоби вазнин.

Гули осори ин хоби гиронсанг
Бирӯяд з-он дар ин гулшан ба як ранг. *Ноэим*

**хоби дӯшин** хоби шабона.

Саҳаргаҳ даррабудаш хоби нӯшин,
Ки бар нохӯрда буд аз хоби дӯшин. *Низомӣ*

**хоби нӯшин** хоби хуш, хоби ширин.

Даме наргис аз хоби нӯшин бишӯй,
Чу гулбун биханду чу булбул бигӯй. *Саъдӣ*

Баромад шаҳрьёр аз хоби нӯшин,
*Дилаш хуррам шуда аз хоби дӯшин. Низомӣ*

**хоб бастан** бехоб кардан, хобпар кардан; **хоб ёфтан** хоб рафтан, хобидан.

Далерон ба даргоҳи Афросиёб
Зи бонги табира наёбанд хоб. *Фирдавсӣ*

**хоб аз дида шустан** (*ё* **рӯфтан**) хоб накардан, бедор мондан.

Фурсат намедиҳад, ки бишӯям зи дида хоб,
Азбаски тунд мегузарад ҷӯйбори умр. *Соиб*

**хоб аз сар ниҳодан** хоб набурдан, бедор будан, бедорхоб шудан.

Биё, соқӣ, аз сар бинеҳ хобро,
Маи ноб деҳ ошиқи нобро. *Низомӣ*

**аз хоб баркардан** бедор кардан.

Иброҳимро аз хоб баркард, гуфто: Бархез ва таом бихӯр. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аз хоб баромадан** бедор шудан.

Рутабчин баромад зи нӯшина хоб,
Димоғе пуроташ, даҳоне пуроб. *Низомӣ*

**аз хоб баромадани бахти** *касе* хушбахт гардидани касе.

Нафас баромаду ком аз ту барнамеояд,
Фиғон, ки бахти ман аз хоб барнамеояд. *Ҳофиз*

**аз хоб даромадан** бедор шудан.

Шоҳиди сармасти ман субҳ даромад зи хоб,
Кард суроҳӣ талаб дида сабӯҳӣ савоб. *Хоқонӣ*

**2.** он чӣ хобкунанда дар вақти хоб мебинад, рӯъё; **хоби бисмил** (*ё* **парешон**) хоби ҳавлнок, хоби дарҳаму барҳам.

Сайдгоҳи кист ин гулшан, ки ҳар сӯ бингарӣ,
Обу ранги мо парешонтар зи хоби бисмил аст. *Бедил*

Шаби ҳиҷрони ту чун хоби парешон бинам,
Субҳ бар васли сари зулфи ту таъбир кунам. *Ҷалолӣ*

Рӯзе агар ба лутф наёӣ ба сӯи ман,
Боре шабе ба хоби парешони ман дарой. *Ҳилолӣ*

**хоб гуфтан** хобро тафсир кардан, хобро таъбир кардан, маънои хобро гуфтан.

Битарсиду аз шоҳ зинҳор хост,
Ки ин хоб гуфтан наёрем рост. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* ғафлат; ◇ **хоби адам** нобудӣ, марг.

Чунин афсонаҳои хуш, ки дил гуфт аз даҳони ӯ,
Хизир гар бишнавад, аз ҳайраташ хоби адам гирад. *Фиғонӣ*

**хоби асҳоби рақим** (*ё* **каҳф**) *киноя аз* хоби дуру дароз ва сахт.

Сол хуфтӣ сӣ, кунун бедор шав,
Гар нахуфтӣ хоби асҳоби каҳф. *Носири Хисрав*

**хоби аҷал** марг.

Бо хоби аҷал фасона мегуфт,
Аз марг ба ҷон фасона мегуфт. *Файзӣ*

**хоби бетаъбир** орзую умеди беҳосил.

Паём додам, к-иқбол бе парастиши ӯ
Бувад ба назди хирадманд хоби бетаъбир. *Муиззӣ*

**хоби марг** ҳолати марг.

Шуд раҳи хобида бедору ҳамон осудаанд,
Бурда гӯё хоби марг ин ҳамраҳони хуфтаро. *Соиб*

**хоби по** карахт шудани по; **хоби сайёд** хоби бардурӯғ барои фиреб додани сайд.

Тағофул карданат бе фитнае нест,
Фиреби мурғ бошад хоби сайёд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хоби харгӯш** (*ё* **харгӯшӣ**) ғафлат, бепарвоӣ.

Шаҳи шердил масту мадҳуш буд,
Ду оҳуш дар хоби харгӯш буд. *Хоҷу*

**хоби чорпаҳлу** хоби дарозу тинч; **хобу хаёл** фикру орзуҳои ношуданӣ; **хобу хӯр** зиндагонӣ, маишат; зиндагии бемазмун, ки танҳо аз хӯрдану хобидан иборат аст; **хоби** *чизеро* **дидан** ба тамаи хом афтодан, орзуи хом кардан, хаёли хом доштан.

Ҳамчу пилам бар сарам зан захму доғ,
То набинам хоби Ҳиндустону боғ. *Румӣ*

Ва ин бор хоби хиёнате дигар набинӣ.
*«Марзбонпома»*

**хоб дӯхтан** халал расондан ба хоби касе.

Магар ҷодувон аз ман омӯхтанд,
Ки аз муми худ хобро дӯхтанд. *Низомӣ*

**хоб кардани дукон** *киноя аз* бекор ва бемуомила мондани дукон, баста шудани дукон.

Рехт ҳамчу сурма аз чашми тарозу сангро,
Монд бар зери сару гуфто: дуконам хоб кард. *Сайидо*

**хоб фурӯ молидан** дур кардани хоб.

Дар орзуи рӯи ту дарьёст чашми халқ,
Бархезу рӯ бишӯю фурӯ мол хобро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хоби харгӯш додан** ба ғафлат андохтан, фиреб додан, бо ваъдаҳои дурӯғ фирефтан.

Маро чӣ кушӣ ба чашми оҳу,
Маро чӣ диҳӣ ту хоби харгӯш. *Саноӣ*

Саги кӯи ту бошам, гарчи надҳӣ
Ба рӯбаҳбозиам ҷуз хоби харгӯш. *Заҳири Форьёбӣ*

**хоб ба чароғ гуфтан** ба ақидаи хурофӣ, агар касе хоби бадашро танҳо ба танҳо ба чароғ бигӯяд, гӯё оқибати шуми он пешгирӣ мешудааст.

Гулро бинам, ҳадиси рӯи ту кунам,
Монанди касе, ки хоб гӯяд ба чароғ.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ХОБ** II || **ХОВ** خواب||خاب||خاو моилии пати махмал ва матоҳои дигари патдор ба як сӯ; **хоби махмал** пати махмал; тамоюли пати махмал ба як тараф; **хоби қолин** пати қолин; ба тарафе хобидани пати қолин.

**ХОБГОҲ||ХОБГАҲ** خوابگاه||خوابگه 1. ҷои хоб, хонаи хоб.

Сухан гуфта омад ниҳуфта ба роз,
Дари хобгаҳ нарм карданд боз. *Фирдавсӣ*

Зирехпӯш хуспанд мардавжанон,
Ки бистар бувад хобгоҳи занон. *Саъдӣ*

2. *маҷ.* гӯр, қабр; **хобгоҳи адам** осудангоҳи нестӣ; қабр.

Аз завқ шуданд он ду мадҳуш
Дар хобгаҳи адам ҳамоғӯш. *Ҳилолӣ*

**ХОБГУЗОР** خواب گزار касе, ки хобро таъбир мекунад, он кӣ маънои хобро мегӯяд.

На раҳнамой ба кор оядаш, на толеъгир,
На фолгӯй ба кор оядаш, на хобгузор. *Унсурӣ*

Дар зиндон хобгузоре ба ғоят чобук ҳаст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дилу таваккули ту бениёз дошт туро
Зи фолгӯю зи ахтаршиносу хобгузор. *Муиззӣ*

**ХОБИА** *а.* خابئه *ниг.* **хобия.**

**ХОБИДАН** خوابیدن 1. хоб рафтан; дароз кашидан; 2. истиқомат кардан дар ҷое, таваққуф кардан.

**ХОБИЯ||ХОБИА** *а.* خابیه||خابئه кӯза, хуми шароб ё сирко.

Чун хонҳошон барканад, хуншон зи тан бипроканад,
Орад, ба фардо афканад дар хисравонӣ хобия.
*Манучеҳрӣ*

**ХОБНОДИДА** خواب‌نادیده 1. касе, ки хоб надида бошад; 2. *маҷ.* новолиғ, норасида.

Ридакони хобнодида масоф андар масоф,
Маркабони доғнокарда қатор андар қатор. *Фаррухӣ*

**ХОБНОК** خوابناک 1. хоболуд; *маҷ.* пурхумор.

Чун чашми ту хобноку масте
Соҳибназарон надида дар хоб. *Ҷомӣ*

Сурма дар чашми хобнок кашид,
Ҳалқа аз ҷаъди тобдор кушуд. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* ғофил, бехабар.

**ХОБОЛУД(А)** خواب آلود(ه) 1. он кӣ нав аз хоб бедор шудааст ва дар чеҳрааш асари хоб дида мешавад.

Дӯш рафтам ба дари майкада хоболуда,
Хирқа тар, домани саҷҷода шароболуда. *Ҳофиз*

2. касе, ки хобаш меояд.

Ба рӯи мо зан аз соғар гулобе,
Ки хоболудаем, эй бахтбедор. *Ҳофиз*

**ХОБОН(И)ДАН** خواباندن||خوابانیدن хоби касеро баррондан, хоб кунондан.

**ХОБӢ** خوابی ба хоб рафта, хуфта, хобида; хобдӯст.

Аз шаб чӣ хабар бошад мар-фирқаи хобиро.
*Шамси Табрезӣ*

**ХОВ** خاو *ниг.* **хоб** II.

**ХОВАНД** خاوند *шакли кӯтоҳшудаи* **худованд.**

**ХОВАР** I خاور 1. самте, ки офтоб дар он ғуруб мекунад, ғарб, мағриб.

Меҳр дидам бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯи ховар мешитофт. *Рӯдакӣ*

Чу аз машриқ ӯ сӯи ховар кашид,
Зи машриқ шаби тира сар баркашид. *Фирдавсӣ*

Сапеда чу барзад сар аз бохтар,
Сиёҳӣ ба ховар фурӯ бурд сар. *Низомӣ*

2. самте, ки офтоб дар он тулӯъ мекунад, машриқ, шарқ.

**ХОВАР** II خاور хору хас, хошок.

Бар он бум то солиён бар набуд,
Ҷуз аз сӯхта хору ховар набуд. *Фирдавсӣ*

**ХОВАРЗАМИН** خاورزمین машриқзамин, шарқ; кишваре, ки дар Шарқ аст.

Ҳал кунад дар гӯшаи чинӣ тилои мағрибӣ
Шом, к-аз ховарзамин наққоши заркор оварад.
*Мушфиқӣ*

**ХОВАРОН** خاوران 1. ховар, машриқ.

Субҳ, к-аз ховарон талеан рӯз
Шуд чу ҳусни бутон ҷаҳонафрӯз. *Мушфиқӣ*

2. ғарб, мағриб; 3. номи вилояте дар Хуросон.

Чандон ки аз забонт бароянд, бигир зар,
Дар Ховарон наям, ки муяссар намешавад. *Анварӣ*

**ХОВАРХИДЕВ** خاورخديو подшоҳи машриқ, подшоҳи шарқ; подшоҳи ғарб; *киноя аз* Искандар.

Сипаҳро биёрост ховархидев,
Дар андеша з-он мардумоҳанҷ дев. *Низомӣ*

**ХОВАРӢ** خاورى мансуб ба ховар I.

Маликзода гуфт: Эй бути ховарӣ,
Надонам чӣ кардӣ зи ҷодугарӣ. (2) *Хоҷу*

Хуршеди ховарӣ кунад аз рашк ҷома чок,
Гар моҳи меҳрпарвари ман дар қабо равад. (2) *Ҳофиз*

**ХОВИЯ** *а.* خاويه *муаннаси* **ховӣ.**

Саҳмаш чу саҳми ҳовия, сад бим дар ҳар зовия,
Эъҷози нахли ховия девору бомашро масал. *Ломеӣ*

**ХОВИ** *а.* خاوى холӣ, тиҳӣ, хароб, вайрон.

**ХОГИНА** خاگينه навъе аз таом, ки бо тухми мурғ пухта мешавад, тухмбирьён.

В-ар бигӯям сифати қимаю хогина карам,
Биравад аз дили ҳар мустамеъе сабру қарор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ХОД** خاد *ниг.* **заған.**

Даромад яке ходи чанголтез,
Рабуд аз кафаш гӯшту бурд аз гурез.
*Хуҷастаи Сарахсӣ*

Кунун медиҳад даври чархам ба ёд,
Ба зарбулмасал қиссаи ғуку ход. *Ҷомӣ*

**ХОДА** خاده чӯби рости дароз.

[Узбакон] ... баъд аз фурсате ба маслаҳати мавҷуда амал намуда, ходаро бишикастанд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ХОДЕЪ** *а.* خادع фиребанда; фиребгар.

Ходеи дарданд дармонҳои жож,
Раҳзананду зарситонон расмбоз. *Румӣ*

**ХОДИМ** *а.* خادم он кӣ хидмат мекунад, хизматгор; нӯкар.

Ту бо хештан ходимон бар ба роҳ,
Зи роҳу зи оини шоҳон макоҳ! *Фирдавсӣ*

Ходиме аз сарой берун омад ва бар дари сарой бистод. *Носири Хисрав*

Маъмунро ходиме буд, ... ӯро ба ҷиҳати ... таҷассуси Фазл насб фармуд. *Авфӣ*

◇ **ходими пир** (**ё сипеҳр**) *нуҷ.* сайёраи Зуҳал.

**ХОДИМА** *а.* خادمه *муаннаси* **ходим.**

Чанд ходима ба хидмати мо мураттабанд. *Авфӣ*

**ХОЗА** I خازه гил, гиле, ки бо он деворро андова мекунанд; ҳар чизе, ки ба ҳам омехта шудааст.

**ХОЗА** II خوازه *ниг.* **хавоза.**

**ХОЗЕУЛАЪНОҚ** *а.* خاضع الاعناق гарданхам, фармонбардор.

Шаванд пеши рикобаш сарони Руму Араб
Чу бандагони камарбаста хозеулаънок. *Муиззӣ*

**ХОЗЕЪ** *а.* خاضع 1. фармонбардор, мутеъ, итоаткор.

Пил аз ғояти дарду ранҷ ӯро хозеъ шавад. *Авфӣ*

Нашавам хозеи адӯ ҳаргиз,
Гарчи бар осмон кунад маскан. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** хоксор, фурӯтан, касе, ки хоксорӣ мекунад.

**ХОЗИН** I *а.* خازن хазинадор, хазиначӣ, анбордор, нигаҳбони хазина.

Котибатро гӯ: Навису хозинатро гӯ: Бисанҷ,
Носеҳатро гӯ: Фазою ҳосидатро гу: Гудоз!
*Манучеҳрӣ*

Падари Иброҳим ... хозини бутхона буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

Бурун рафтанд аз он махзан дилафгор,
Ки шаб маҳтобу хозин буд бедор. *Нозим*

**ХОЗИН** II *а.* خازن паррандае, ки дарахтро бо нӯлаш зада сӯрох мекунад, эзорсурхаки сабзранг.

Бар рухи Ҷомӣ бувад бе рӯят аз дӯзах даре,
Гар зи равза хозин андар қабри ӯ равзан кунад.
*Ҷомӣ*

**ХОИБ** *а.* خائب ноумед, маъюс, бебаҳра, бенасиб.

Ақлам бирафт аз ҷо, боқишро ту фармо,
Эй аз дарат нарафта кас ноумеду хоиб.
*Шамси Табрезӣ*

Расулон хоибу хосир бозгаштанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ва агар ба касб ва шуғл тавассул ҷӯяд ҳам, хоибу хосир берун меояд. *Аҳмади Дониш*

**ХОИБА** *а.* خائبه *муаннаси* **хоиб.**

Ҳар сабоҳе фирқаеро ротиба,
То намонад уммате з-ӯ хоиба. *Румӣ*

**ХОИБАН** *а.* خائباً дар ҳолати ноумедӣ, маъюсӣ, бебаҳрагӣ; **хоибан ва хосиран** бо навмедӣ, бебаҳра ва зарардида.

[Муҳаммади Хоразмшоҳ] ... хоибан ва хосиран муроҷиат намуд ва аз ҷадди ту — Чингизхон дар ҷазираи Обескун дид, он чӣ дид.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХОИДАН** خائيدن бо дандон фишор кардан, ҷавидан.

Ҳар ҳайвоне ба вақти хоидан зафри зерин ҷунбонад. *Ибни Сино*

Гуфт: То чашми ту мар-сӯхтаро бишносад,
Нон хой ту агар сӯхтае нимзарир. *Шамси Табрезӣ*

**ХОИН** *а.* خائن он кӣ хиёнат мекунад, хиёнаткунанда.

Хоинеро дар силки мӯътамадон маъдуд набоистӣ дошт. *Авфӣ*

... Яке боз пас хоину шармсор
Нахоҳад ҳаме музд нокарда кор. *Саъдӣ*

**ХОИСК** خايسک *ниг.* **хояск.**

**ХОИФ** *а.* خائف касе, ки аз чизе метарсад, тарсанда.

Ҷинояте аз вай дар вуҷуд омад ва хоиф шуд.
*Авфӣ*

**ХОК** خاک 1. қабати болоии замин, ки гиёҳу дарахт дар он мерӯяд.

Бояд ки миёни замин хоки сирф бувад, сахт гардонида бувад ба табъи басити замин. *Ибни Сино*

Барояд зи хоку шавад боз хок,
Ҳама ҷон тарс асту тимору бок. *Фирдавсӣ*

**2.** чанг, гард, ғубор.

Ба тан ҷомаи хисравӣ кард чок,
Ба сар барпароганд торик хок. *Фирдавсӣ*

Чу кӯҳли биниши мо хоки остони шумост,
Куҷо равем, бифармо, аз ин ҷаноб, куҷо? *Ҳофиз*

**хоки домангир** а) гиле, ки пои одами раванда дар он банд мешавад; б) *маҷ*. ҷои дилкаш; 3. сарзамин, кишвар, мамлакат; 4. *маҷ*. гӯр, қабр, турбат.

Он мадрасаро мадрасаи Қуллор Такин хонданд ва хоки ин амир дар он мадраса буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ту пок омадӣ, бар ҳазар бошу пок,
Ки нанг аст нопок рафтан ба хок. *Саъдӣ*

Шикоре чун ба бахти мо намеафтад, ҳамон беҳтар,
Ки дар хоки фаромӯшон нихон созем доми худ. *Соиб*

**хоки танг** қабр, гӯр, турбат; 5. *маҷ*. тан, бадан; пайкар, қолиби инсон, ки, ба ақидаи динӣ, гӯё худо аз хок офаридааст.

Хоки ман зинда ба таъсири ҳавои лаби туст,
Созгорӣ накунад обу ҳавои дигарам. *Саъдӣ*

Пеш аз он рӯзе, ки гардун хоки одам месиришт,
Ишқ дар обу гилам тухми таманнои ту кишт. *Ҷомӣ*

6. *маҷ*. чизи бекора, камарзиш; ◇ **ин хок** дунъё, ҷаҳон.

Аз илм маноз, к-андар ин хок
Шогирд ҳамон шудаст устод. *Шамси Табрезӣ*

**хоки заиф** инсон, одам; **хоки мурда** *киноя аз* замини беҳосилу бесабза.

Соликонро сӯҳбати танпарварон санги раҳ аст,
Селро ин хокҳои мурда комил мекунад. *Соиб*

**хоки мурод** (*ё* **муродбахш**) зиёратгоҳе, ки гӯё муроди дил аз он ҳосил мешавад; **(ин) хоки мутаббақ** (*ё* **муаллақ**) замин; дунъё.

Шарм дар ин торами азрақ намонд,
Об дар ин хоки мутаббақ намонд. *Низомӣ*

**хоки овард** *киноя аз* майдони ҷанг, овардгоҳ.

Аз эрониён ҳар кӣ афганда буд,
Агар кушта буду агар зинда буд,
Аз он хоки овард бардоштанд,
Тани душманон хор бигзоштанд. *Фирдавсӣ*

**хоки рангин** а) тилло ва нуқра; б) одам, инсон; в) гулзор; лолазор; **хоки тинат** сиришти инсон, табиати одам.

Ба сахтҷонии мо осмон надорад ёд,
Зи кӯчаи раги санг аст хоки тинати мо. *Шавкат*

**хоки хомӯш** (*ё* **хушк**) замини бегиёҳу бесабза.

Дигарбора сарсабз шуд хоки хушк,
Бунафша баромехт анбар ба мушк. *Низомӣ*

Хоки хомӯш ба талқини баҳор аз паи шукр
Гашт аз сабзаи навруста саропой забон. *Соиб*

**хоки ғурбат** мулки ғарибӣ.

Хоки ғурбат бувад оинаи арбоби сухан,
Тӯтӣ он беҳ, ки равад аз шакаристон берун. *Соиб*

**хоки чиләвгир** макони бисьёр дилкаш; **хоку мок** а) хоку замин; б) дунъё.

То ба хок-андарат нагардонад,
Хоку мок аз ту барнадорад кор. *Рӯдакӣ*

**хоку об** пайкар ва ҷисми инсонӣ; **хок (дар коре) андохтан** а) тира кардан.

Душманон хок дар ин кор ҳамеандозанд,
В-арна ман поктарам, поктар аз оби зулол. *Анварӣ*

б) халал расондан дар коре; **хок баровардан** *аз чизе* вайрон кардан; хароб кардан.

Зи гарди сипоҳон баровард хок,
Сипоҳон аз он зилзила ларзнок. *Ҳотифӣ*

**хок будан** хоксор будан, фурӯтан будан.

Агар хок шуд Саъдӣ, онро чӣ ғам,
Ки дар зиндагӣ хок будаст ҳам. *Саъдӣ*

**хок паймудан** бениҳоят хоксорӣ кардан, фурӯтан будан; **хок хӯрдани тир** а) ба ҳадаф нарасидани тир; б) *ба мақсад нарасидани кас*; **хок шудан** а) мурдан, вафот кардан; б) хоксор шудан, фурӯтан шудан.

Эй бародар, чу оқибат хок аст,
Хок шав, пеш аз он ки хок шавӣ. *Саъдӣ*

**хоки дар будан** дар як ҷо беҳаракат мондан, доим дар як ҷо истиқомат кардан; **хоки девор хӯрдан** қаноат кардан; **хоки пои** *касе* **шудан** фидои касе шудан, қурбони касе шудан.

*Мурдам аз ин алам, ки намурдам барои ту,*
Эй хок бар сарам, ки нашуд хоки пои ту. *Ҳилолӣ*

**хоки қабр дар хона рехтан** сеҳр кардан; **хок ба чашм пошидан** а) ҳақир шумурдан, хор кардан.

Акси ман хок ба чашм оинаро мепошад,
Партави рӯи ту оинанамо кард маро. *Соиб*

б) гумроҳ кардан; фиреб додан; **хок бар лаб молидан** а) хомӯш шудан, ҷим нишастан.

Ту шиносӣ, ки нест хазлу муҳол,
Нӯш кун зуду хок бар лаб мол. *Саноӣ*

б) инкор кардан; пинҳон кардан.

Гарчи мемолид бар лаб чашми ӯ аз сурма хок,
Шуд ба мардум оқибат хунрезии ӯ ошкор. *Соиб*

в) бебаҳра мондан, маҳрум шудан.

Ба пои хум мани махмур бар лаб хок мемолам,
Сабӯи қисматам хушк аз дили Уммон бирун ояд. *Саъдӣ*

**хок бар сар афшондан** (*ё* **афкандан, задан, кашидан, ниҳодан, рехтан**) мотам гирифтан, азодор шудан; бисьёр андӯҳгин шудан; ҳасрату надомат кардан.

Ба пардасаро оташ андар заданд,
Ҳама лашкараш хок бар сар заданд. *Фирдавсӣ*

Ҳама сар ба хоки сияҳ барниҳанд,
Аз он беҳ куҷо хок бар сар ниҳанд. *Фирдавсӣ*

Он чунон гаштаам аз заъф, ки меафшонам
Хоки кӯи ту ба андози сабо бар сари хеш. *Ваҳшатӣ*

**хок бар сар кардан** *чизеро* аз баҳри чизе гузаштан, чизеро бартараф кардан.

Соқиё, бархезу дардеҳ ҷомро,
Хок бар сар кун ғами айёмро. *Ҳофиз*

**хок бар сар ниҳодан** (*ё* **рехтан**) *ниг*. **хок бар сар афшондан; хок дар дида анбоштан** ба худ зиён расонидан.

Зи кач ғайри чашми каҷӣ доштан
Бувад хок дар дида анбоштан. *Ҷомӣ*

**хок дар косаи** *касе* **кардан** *ниг*. **хок дар тарозуи** *касе* **афкандан; хок дар тарозуи** *касе* **афкандан** залилу хор шумурдан, масхара кардан касеро.

Натарсидӣ аз зӯри бозуи ман,
Ки хок афканӣ дар тарозуи ман. *Низомӣ*

**хок дар чашм задан** а) фиреб додан, фиреб кардан; б) озор додан.

Ҳеч кас бар тӯтиёи мо наяндозад назар,
Хок дар чашми харидорон занад дӯкони мо. *Сайидо*

**ба хок афкандан** зулм кардан, ситам кардан; куштан; **ба хок часпонидан** таҳқир кардан, хор кардан, паст кардан; **ба хоки тира яксон шудан** (*ё* **гаштан**) *киноя аз* несту нобуд шудан.

Бахти бади туст, к-ин азизон
Гаштанд ба хоки тира яксон. *Шоҳин*

**бар хок паст гардидан** несту нобуд шудан, маъдум гаштан, бо хок яксон шудан.

Сари неши эшон бибояд шикаст,
Ба навъе ки бар хок гарданд паст. *Сайидо*

**бар** (*ё* **зери**) **хок супурдан** дафн кардан, гӯр кардан.

...В-он пири лошаро, ки супурданд зери хок,
Хокаш чунон бихӯрд, к-аз ӯ устухон намонд. *Саъдӣ*

Ҳамаи... халоиқ ҷанозаи ӯро хонда бар хоки тираи мағок супорида бозгашт намуданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**дар хоки шӯр тухм афкандан** *киноя аз* кори бефоида кардан.

Насиҳатгарӣ бо худованди зӯр
Бувад тухми афканда дар хоки шӯр. *Низомӣ*

**зери хок супурдан** *ниг.* **бар хок супурдан; хок бошам!** ибораест ки фармонбардор будани гӯянда, мӯтеъ будани ӯро ифода мекунад.

Сад бор аҳд кардӣ, к-ин бор хок бошам,
Як бор пос дорӣ он аҳдро, чӣ бошад? *Шамси Табрезӣ*

**хок ба** (*ё* **дар) даҳан!** ибораест, ки ҳангоми қасам хӯрдан, тавба кардан ва ё таҳқир гуфта мешавад.

Ибриқи маи маро шикастӣ, раббӣ!
Бар ман дари айшро бибастӣ, раббӣ!
Ман май хӯраму ту мекунӣ бадмастӣ,
Хокам ба даҳан, магар ки мастӣ, раббӣ?! *Хайём*

Ба ҳар ҷафо ки кунад, сабр мекунӣ, Шоҳин
Гар аз ту шиква кунад, хок дар даҳони «фироқ»! *Шоҳин*

**хок бар сари ман!** вой бар ҳоли ман!

Пушту паноҳи ман буд девори дилбари ман,
В-аз гирья бар сар афтод, эй хок бар сари ман! *Ҳилолӣ*

**ХОКА** خاکه ҳар чизи хокмонанд, ордак, суда.

**ХОКАНДОЗ** خاک‌انداز **1.** белчае, ки бо он хокрӯба, хокистар ва монанди онро ба ҷое меандозанд; **2.** хоке, ки дар ҳангоми гум шудани чизе тӯда мекунанд, то ки дузд он чизро оварда дар он хок пинҳон кунад ва аз хавфи ба даст афтодану расво шудан наҷот ёбад.

Хок бар ҳар тараф аз тӯдаи афлок андоз,
Нашавад ёфта он гумшуда бе хокандоз. *Туғро*

**3.** ҷое дар болои қалъа барои хокрӯба ва сангу кулӯх, ки бояд ба сари душман партофта шавад.

**ХОКБАРСАР** خاک‌برسر ғамгин, андӯҳгин; *маҷ.* пажмурда; мурда.

Эй гул, зи ғамат чеҳра ба хун гардад
В-аз марги ту сабза хокбарсар гардад.
Нофа зи фироқи холи анбарбӯят
Мӯинаи вожгуна дар бар гардад. *Мушфиқӣ*

**ХОКБАСАР** خاک‌بسر *ниг.* **хокбарсар.**

Гирдбодам, сари саргаштагии дил дорам,
Нест дар водии эҷод чу ман хокбасар. *Мулҳам*

**ХОКБӮС** خاک‌بوس он кӣ хокро мебӯсад; *маҷ.* таъзимкунанда.

Замона тобеи ҳукми равонаш,
Салотин хокбӯси остонаш. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХОКДОН** خاکدان ҷои рехтани хоку хокрӯба, ҷои ахлотрезӣ; ◇ **ин хокдон** дунё, олам, ҷаҳон.

Мағзи вафо нест дар ин устухон,
Бӯи амон нест дар ин хокдон. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба ҳасрат аз ин хокдони хароб
Бурун рафт бо дидагони пуроб. *Садри Зиё*

**хокдони дев** (*ё* **куҳан, ғурур)** дунё.

**ХОКЗОД** خاک‌زاد чизи аз хок ва дар хок пайдошуда; *маҷ.* ҳақир, забун.

Бибин, к-оташин кирмаки хокзод
Ҷавоб аз сари рӯшноӣ чӣ дод,
Ки ман рӯзу шаб ҷуз ба саҳро наям,
Вале пеши хуршед пайдо наям. *Саъдӣ*

**ХОКИНИҲОД** خاکی‌نهاد хоксор, фурӯтан; одами хушхулқ.

Чу покони Шероз хокиниҳод
Надидам, ки раҳмат бар он хок бод! *Саъдӣ*

**ХОКИСТАР** خاکستر он чи ки баъд аз сӯхтани чӯб, ангишт ва ғ. боқӣ мемонад ва ранги он сафеди сиёҳтоб аст.

Яке мушт хокистараш бехабар
Фурӯ рехтанд аз сарое ба сар. *Саъдӣ*

◇ **хокистар ба миръот задан** сайқал додани оина.

Хокистар агар занӣ ба миръот,
Хокистари меҳри ӯст заррот. *Файзӣ*

**ХОКИСТОН** خاکستان ҷое, ки хок бисьёр аст; *маҷ.* дунё, гетӣ.

Омад Исрофил ҳам сӯи замин
Боз оғозид хокистон ҳанин. *Румӣ*

**ХОКМОЛ** خاکمال **1.** касе, ки чизеро бо хок мемолад; **2.** молидани чизе бо хок; **3.** *киноя аз* залил ва хор кардан, паст кардан.

Қай ба мурдан осмон аз хокмолам бигзарад,
Монам аз парвоз, чун молад, пари тирам кунад. *Соиб*

Ҳар куҷо ту мебошӣ, Сайидо бувад он ҷо,
Юсуфии Миср аст он, Ҳинди хокмол аст ин. *Сайидо*

**ХОКНИШИН** خاک‌نشین **1.** он кӣ бар рӯи хок менишинад; **2.** *маҷ.* хоксор, ҳақир; мутеъ, итоаткор.

Аз дари хонақаҳу мадраса корам накушуд,
Баъд аз ин хокнишини дари майхона шавам. *Ҳилолӣ*

Аз хоки дарат, гарчи шавам гард, нахезам,
Дар кӯи вафо нест чу ман хокнишине. *Ҷомӣ*

**ХОКОЛУД** خاک‌آلود чизе, ки бо хоку чанг пӯшида шудааст.

Тавонгари фосиқ кулӯхи зарандуд аст ва дарвеши солеҳ шоҳиди хоколуд. *Саъдӣ*

**ХОКПО(Й)** خاک‌پا(ی) **1.** хоки пой; **хоки пой будан** (*ё* **шудан)** фидо ва қурбони касе шудан.

Замину замон хокпои ту бод,
Ҳамон тахти пирӯза ҷои ту бод! *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* фақир, қашшоқ, камбағал; мутеъ, тобеъ.

Агар хокпоёни шӯридасар
Фақиру ҳақир оядат дар назар ... *Саъдӣ*

**ХОКРЕЗ** خاکریز **1.** ҷое, ки хок ва хасу хошок мерезанд.

Мақоме нест ғамҳои ҷаҳонро ҷуз дили хасмаш,
Ки гардад хокрези шаҳр, чун ҷое шавад вайрон.
*Шафеи Асар*

**2.** хоктӯдаи сӯрохдори тарафи берунии сангар ва ё қалъа барои муҳофизаи аскарон аз тирҳо ва ҳуҷуми душман.

Домани хокрезаш даст дар гиребони абр мезад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХОКРӮБ** خاکروب **1.** он кӣ хок ё хокистарро мерӯбад; **2.** ҷорӯб.

Гар чунин ҷилва кунад муғбачаи бодафурӯш,
Хокрӯби дари майхона кунам мижгонро. *Ҳофиз*

Чун пару боли самандар хокрӯби оташам,
Нанг меояд ба бӯи гул ҳамоғӯшӣ маро.
*Толиби Омулӣ*

**ХОКРӮБА** خاکروبه гарду хошок, ки аз рӯфтани ҷое пайдо мешавад.

То кунад хокрӯбаи ту абир,
Ҷайб гардида домани насрин. *Зуҳурӣ*

**ХОКСИРИШТ** خاکسرشت аз хок сохташуда.

Чунон ки хоксириштӣ, ба зери хок шавӣ,
Бинот хоку ту андар миён хокогин. *Рӯдакӣ*

**ХОКСОР** خاکسار **1.** монанди хок, хоксон; бо хок яксон; *маҷ.* нобудшуда.

Он хисраве, к-аз оташи шамшери обдор
Чун бод хасмро ба ваъо хоксор ёфт... *Анварӣ*

Зи боди найзаи оташниҳеби чун обат
Адӯи сӯхтадил хоксор меояд. *Убайди Зоконӣ*

**2.** *маҷ.* беэътибор; беқурб.

Маро ба бод мадеҳ, гарчи хоксорам, аз он-к
Ба хоки тира кунад бештар макон гавҳар.
*Заҳири Форьёбӣ*

Ман арчи дар назари ёр хоксор шудам,
Рақиб низ чунин мӯхтарам нахоҳад монд. *Ҳофиз*

**ХОКӢ** خاکی **1.** аз хок пайдошуда; ба ранги хок.

Ҳамчу гард ин тани хокӣ натавонад бархост
Аз сари кӯи ту з-он рӯ, ки азим афтодаст. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* хоксор, фурӯтан, шикастанафс.

Банӣ-одам сиришт аз хок доранд,
Агар хокӣ набошад, одамӣ нест. *Саъдӣ*

**ХОЛ** I خال нуқтаи сиёҳи модарзод ё сунъӣ дар рӯй ва тани инсон.

Холи сиёҳ дар лаби ширин задӣ чунон-к
Амдан касе зи мушк нуқат бар шакар занад.
*Муиззӣ*

Агар он турки шерозӣ ба даст орад дили моро,
Ба холи ҳиндуяш бахшам Самарқанду Бухороро.
*Ҳофиз*

**хол задан** хол шинондан, холи сунъӣ сохтан.

Шаби шанбе, ки хонум хол мезад,
Дилам мисли кабӯтар бол мезад.*

**ХОЛ** II *а.* خال тағо, бародари модар.

Буд ӯ пури шоҳи Самангонзамин
Ҳамон холи Сӯҳроби боофарин. *Фирдавсӣ*

Ту пеши холи худ шав ва духтари ӯро бихоҳ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дило, ин тан адӯи кӯҳнаи туст,
Адӯи кӯҳна холу ам нагардад. *Шамси Табрезӣ*

**ХОЛИГАР** خوالیگر ошпаз, таббох.

Яке хона ӯро биёростанд
Ба дебову холигарон хостанд. *Фирдавсӣ*

**ХОЛИС** *а.* خالص **1.** соф, сара, пок, беғаш; **зари холис** тиллои табиӣ, тиллои беғаш, тиллои соф.

Ҷуз толеи муборак аз Муштарӣ чӣ ёбӣ,
Ҷуз зарри нақди холис аз кони зар чӣ ояд?
*Шамси Табрезӣ*

**2.** *маҷ.* бегараз, самимона.

Шумо хадами холиси моед. *Авфӣ*

**3.** танҳо, фақат.

Масҷиди ҷомеъ бино кард аз холис моли худ.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ХОЛИСА** *а.* خالصه **1.** *муаннаси* **холис; 2.** замини давлатӣ, мулки давлатӣ.

Он халиҷро падари султон кардааст ва ӯро бар он об сесад деҳа холиса аст. *Носири Хисрав*

**ХОЛИЯ** *а.* خالیه *муаннаси* холӣ 4; **қуруни холия** асрҳои гузашта.

Ба чӣ сабаб аз ҳолати қуруни холия ... эътибор намегиранд? *«Равзат-ус-сафо»*

**ХОЛӢ** *а.* خالی **1.** тиҳӣ.

Зи нақди ишқ агар холӣ бувад ҷайб,
Чӣ суд аз ганҷи Афридунам, эй дӯст! *Ҷомӣ*

**2.** мубарро.

То аз чӣ гилӣ, ки аз ту холӣ
Дар олами обу гил гуле нест. *Анварӣ*

**3.** *маҷ.* танҳо; муҷаррад; озод; **холӣ аз худ гаштан** (ё **шудан**) бехуд шудан, мадҳуш шудан.

Ман сар ниҳам ба нақши кафи пои он касе,
Холӣ зи хеш гашта шуда раҳнамои ишқ. *Имло*

**4.** гузашта, мозӣ.

**ХОМ** خام **1.** чизе, ки пухта нашудааст, норасида; **2.** дар холи табиӣ, ҳанӯз ба тарзи сунъӣ кор карданашуда, мас. **пусти даббоғӣ** нашуда ва ғ.

Ба пархош ҷустан чу Баҳроми Гӯр
Қаманде ба китфаш-бар аз хоми гӯр. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* беҳуда, абас, ношуданӣ.

Эй зоҳиди афсурда, ибодат кунӣ сад сол,
То бода нанӯшӣ, ҳамагӣ кори ту хом аст. *Имло*

Аҳди ту сусту ваъдаат хом аст,
Чашми шӯхат мисоли бодом аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**4.** *маҷ.* бетаҷриба, камфаҳму камтаҷриба.

Пири майхона чӣ хуш гуфт ба дурдикаши хеш,
Ки магӯ ҳоли дили сӯхта бо хоме чанд. *Ҳофиз*

Шаҳаншаҳ масал зад, ки нахҷири хом
Ба пои худ он беҳ ки ояд ба дом. *Низомӣ*

Ман, ки хидмат кардаам риндони дурдошомро,
Қай шуморам пухта вазъи зоҳидони хомро?!
*Ҷомӣ*

◇ **хамми хом** ҳалқаи каманд.

Наҳанги бало баркашид аз ниём,
Биёвехт аз пеши зин хамми хом. *Фирдавсӣ*

**ба (ё андар) хом кашидан (ё гирифтан)** як навъ ҷазо, ки дар қадим ҷорӣ буд ва гунаҳкорро дар пӯсти даббоғӣ нашудаи хар ва ё ҳайвонҳои дигар мегирифтанд.

Шопурро аз гардан то пой андар хоми гов гирифтанд ва сараш берун бигузоштанд. *«Таърихи Табарӣ»*

**ХОМА** I خامه қалам, килк.

Рақам аз мушк задӣ бар рухаш, эй котиби сунъ,
Офарин бар туву бар хомаи мушкинрақамат. *Ҳилолӣ*

Хомаи гавҳарфишон ... бад-ин гуна рақам фармудӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**хома задан** тарошидани қалам ва буридани нӯги он; **хома кашидан** навиштан; сурат кашидан.

Қашад хома дар дафтари обу гил,
Зи дониш диҳад зевари ҷону дил. *Ҷомӣ*

Сурати нақшам наёяд дар қалам аз лоғарӣ,
Шарм медорад, кашад гар хомаи Монӣ маро. *Туғрал*

◇ **хомаи ҳайратнигор** қаламе, ки осори мӯъҷизакорона эҷод мекунад.

Тарҳи айше гар кунам аз хомаи ҳайратнигор,
Сад хумистон нашъа дар як соғари гул бастаам. *Савдо*

**ХОМА** II خامه тӯдаи рег, талли рег.

Нишаста ба сад фикр дар хомае,
Гирифта дар ангушти худ хомае. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХОМАЗАН** خامه‌زن **1.** лавҳачаи устухонӣ, ки нӯги қаламҳои наиро ба болои он гузошта бо кордча дукафон мекардаанд, қатзан, мақат; **2.** он кӣ қаламро кор мефармояд, нависанда.

Ҳар ҷо хонанд тоза ҳарфе
Дар нома зи хомаи шигарфе,
З-он ҳарф ба сӯи хома оянд
В-аз хома ба хомазан гароянд. *Ҷомӣ*

**ХОМАНДЕШ** خام‌اندیش беҳудаандеш.

Падараш Яздгурди хомандеш
Пухтагӣ карду дид толеи хеш. *Низомӣ*

**ХОМГӮЙ** خام‌گوی нопухтагӯй, ҳарзагӯй, беҳудагӯй.

Ҷаро пеши ту Қоваи хомгӯй
Ба сони ҳамолон кунад сурх рӯй? *Фирдавсӣ*

**ХОМДАСТ** خام‌دست одами бетаҷриба, танбал, мусоҳилакор.

Бибозам ҷон, ки худ дил пеш аз он буд
Муқомир пухтаву ман хомдасте. *Хисрави Деҳлавӣ*

Хомдастоне, ки пушти по ба дуньё мезананд,
Дар ҳақиқат дасти рад бар зоди уқбо мезананд. *Соиб*

**ХОМИЛ** *a.* خامل гумном, беному бенишон; паст, фурӯмоя.

**ХОМИЛУЗЗИКР** *a.* خامل الذکر касе, ки номаш зикр намешавад, гумном.

Банда розист, ки хомилуззикр бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХОМИСАН** *a.* خامساً панҷум, дар ҷои панҷум.

Хомисан, дар ҳиҷрат, эй садри ҷаҳон,
Аз ҳавоси хамса будам дар зиён. *Румӣ*

**ХОМКОР** خام‌کار бетаҷриба, бемаҳорат, беҳудакор, нодон ва ноӯҳдабаро.

Зи ҷӯшидани зангии хомкор
Биҷӯшид хун дар дили шаҳриёр. *Низомӣ*

Хомкоронро набошад баҳра аз ишқи бутон,
Дар хаёли ёр ҳамчун бода дар ҷӯшем мо. *Имло*

**ХОМНӮШ** خام‌نوش касе, ки пайваста шароби норасида мехӯрад.

**ХОМРИШ** خام‌ریش **1.** нодон, беақл, аҳмақ, аблаҳ.

Ҷамъ омад сад ҳазорон хомриш,
Сайди ӯ гашта чу ӯ аз аблаҳиш. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* масхаракунанда, масхарабоз, масхара.

**ХОМРОЙ** خام‌رای нопухтафикр; нодон, беҳудаандеш.

Туӣ тифли нопухтаву хомрой,
Мазан панҷа бо шери ҷангозмой. *Низомӣ*

**ХОМСӮЗ** خام‌سوز чизе, ки аз берун сӯхта шуда аз дарун хом аст, нимсӯхта, нопухта.

Соқии ниммасти ман, бода лаболаб ор, то
Нуқли муоширон кунам ин дили хомсӯзро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дилро зи дарди доғ ба тадриҷ пухта кун,
Ҳуш дор, хомсӯз насозӣ кабобро. *Соиб*

**ХОМТАБЪ** خام‌طبع нодон, аҳмақ, аблаҳ.

Оташ андар пухтагон афтоду сӯхт,
Хомтабъон ҳамчунон афсурдаанд. *Саъдӣ*

**ХОМТАДБИРӢ** خام‌تدبیری бетадбирӣ, оҷизӣ аз ҷораву тадбир.

Хира гашта ба хомтадбирӣ,
Бардамида зи савсанаш хирӣ. *Низомӣ*

**ХОМТАМАЪ** خام‌طمع он кӣ орзуи ношуданӣ дорад, одами хомхаёл.

Дилам аз пухтани савдои висоли ту бисӯхт,
Ту мани хомтамаъ бин, ки чӣ савдо дорам. *Саъдӣ*

Зулфи чун анбари хомаш кӣ бибӯяд, ҳайҳот!
Эй дили хомтамаъ, ин сухан аз ёд бибар! *Ҳофиз*

**ХОМУШ** خامش *ниг.* **хомӯш.**

**ХОМУШӢ** خامشی *ниг.* **хомӯшӣ.**

**ХОМЬЕЗ||ХОМЬЁЗА** خامیاز||خامیازه *ниг.* **хамьёза.**

Он чунон к-аз атсаю аз хомьёз
Ин даҳон гардад ба нохоҳи ту боз. *Румӣ*

**ХОМӢ** خامی **1.** нопухтагӣ, норасидагӣ; **2.** *маҷ.* камтаҷрибагӣ, нодонӣ ва мусоҳилакорӣ, ноӯҳдабарой.

Хомиву содадилӣ шеваи ҷонбозон нест,
Хабаре аз бари он дилбари айёр биёр. *Ҳофиз*

**ХОМӮШ||ХОМУШ||ХАМӮШ||ХАМУШ** خاموش||خامش||خموش||خمش **1.** касе, ки гап намезанад, сокит, бесадо, ором.

... Ки имрӯз туркон чаро хомушанд,
Ба раъи дарун ё зи май беҳушанд? *Фирдавсӣ*

Дар андаруни мани хастадил надонам кист,
Ки ман хамӯшаму ӯ дар фиғону дар ғавғо. *Ҳофиз*

2. кушташуда (дар бораи чароғ ё оташ); **хомӯш кардан** а) хомӯш шудан, гап назадан.

Чун номаам ҳазор сухан дар таҳи дил аст,
Мӯҳре ниҳода бар лабу хомӯш кардаам. *Мушфиқӣ*

б) оташ куштан.

Даст бар дил мениҳам, чун шавқ ғолиб мешавад,
Мекунам бо хок оташро зи беобӣ хамӯш. *Соиб*

**хомӯш шудан]** мурдани оташ, кушта шудани оташ.

Ба ҳамворӣ тавон мағлуб кардан хасми саркашро,
Ки бо чандин забон хомуш ба муште об шуд оташ.
*Соиб*

**ХОМӮШӢ||ХОМУШӢ||ХАМӮШӢ||ХАМУШӢ** ||خاموشی خامشی||خموشی||خمشی оромӣ, сукут, бесадоӣ.

Хомушӣ беҳ, ки замири дили хеш
Бо касе гуфтану гуфтан, ки магӯӣ. *Саъдӣ*

Чӣ некӯ достоне зад яке дӯст,
Ки хомӯшӣ зи нодон сахт некӯст.
*Фахриддини Гургонӣ*

Хамӯшӣ пардапӯши роз бошад,
На монанди сухан ғаммоз бошад.*

**хон** خوان *асоси замони ҳозираи* **хондан.**

**ХОН** I *т.* خان подшоҳи муғул, Туркистон ва ё Осиёи Миёна; **хони хонон** подшоҳи подшоҳон, шоҳаншоҳ; лақаби *хони калони муғул.*

**ХОН** II خان **1.** хона, даргоҳ, маскан.

Ба ором хуфта ту дар хони хеш,
Чӣ дидӣ, бигӯӣ, чӣ омадт пеш? *Фирдавсӣ*

Гар муддате саодати хидмат наёфтем,
Ҷои дигар раҳил накардам зи хони хеш. *Муиззӣ*

2. сарой; корвонсарой, меҳмонхона.

Субҳ бидамид ва дари хон бикушоданд. *Авфӣ*

Намурд он, ки монад пас аз вай ба ҷой,
Пулу биркаву хону меҳмонсарой. *Саъдӣ*

3. ибодатгоҳ, маъбад.

Ҳама кори ӯро ба андом кард,
Пасаш Хони Гуштоспӣ ном кард. *Фирдавсӣ*

◇ **хони дил** хонаи Каъба; **хону мон** хонаву ҷой.

Ғамзаҳот аз беху аз борам фиганд,
Ишваҳот аз хону аз монам бибурд. *Анварӣ*

**ХОН** III خوان дастархон, суфра, моида.

Бихӯрду бияндохт дур устухон,
Ҳамин буд дегу ҳамин буд хон. *Фирдавсӣ*

Баъд аз таом аз рӯи хон биринҷ меҷиду меҳӯрд.
*Садри Зиё*

**хони алвон** дастархони пур аз таомҳои гуногун.

Дареғо, ки бар хони алвони умр
Даме чанд хӯрдему гуфтанд: Бас! *Саъдӣ*

**(ин) хони яғмо** а) дастархоне, ки барои истифодаи умум густурда мешавад.

Парокандае гуфташ, эй хоксор,
Бирав, табхе аз хони яғмо биёр. *Саъдӣ*

Фиғон, к-ин лӯлиёни шӯхи ширинкори шаҳрошӯб
Чунон бурданд сабр аз дил, ки туркон хони яғморо. *Ҳофиз*

б) *киноя аз* дунъё.

Адими замин суфраи оми ӯст,
Бар ин хони яғмо чи душман, чи дӯст. *Саъдӣ*

**хон афкандан** дастархон партофтан, дастархон паҳн кардан; **хон(ро) бардоштан** дастархон ғундоштан.

Ҳамгинон мунтазир буданд, ки бас кунад, то хонро бардоранд. *Садри Зиё*

**хон бароростан** *ниг.* **хон (бар)оростан; хон густардан** *ниг.* **хон (бар)оростан.**

Рӯзи дигар хонсолор хон бигустард ва анвои атъима биниҳод. *Авфӣ*

Чунон паҳн хони карам густарад,
Ки Симурғ дар Қоф рӯзӣ барад. *Саъдӣ*

**хон кашидан** дастархон густурдан; зиёфат кардан; **хон ниҳодан** *ниг.* **хон (бар)оростан.**

Гардад фузун чу доираи об вусъаташ,
Бар чарх агар тавон зи атои ту хон ниҳод. *Саноӣ*

**хон (бар)оростан** тайёр кардани дастархон, бо нозу неъмат зеб додани дастархон.

Севум рӯз хонро ба мурғу бара
Баророст хон аз хӯриш яксара. *Фирдавсӣ*

**хон хӯрдан** хӯрок хӯрдан.

Чун бозгаштӣ, ба хон омадӣ, ҷамоате бо ӯ хон бихӯрдандӣ. *Низомии Арӯзӣ*

**ба хон омадан** ба сари дастархон нишастан.

Хоҷа Абӯалӣ вазир буд, ҳар рӯз пеш аз субҳидам бархостӣ ... ва чун бозгаштӣ, ба хон омадӣ.
*Низомии Арӯзӣ*

**ХОНА** خانه **1.** маскан, утоқ, як истиқоматгоҳ дар ҳавлӣ.

Ҳама хона буд аз карон то карон,
Пур аз мушку динору пур заъфарон. *Фирдавсӣ*

Хонаи сабри ман он рӯз барандохт фалак,
Ки бад-ин қоида тоқи хами абрӯи ту баст. *Ҷомӣ*

Ҷория гурехт, ба хонае даромад ва дарро аз қафо занҷир кард. *Садри Зиё*

2. иморат, ҳавлӣ.

Об сандуқро ба хонаи Фиръавн бурд ва дар боғчаи хона дар миёни дарахт монд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Лашкари Ғозонхон ин шаҳрро бистонанд ва занону фарзандони моро ба асирӣ бибаранд ва хонаи чандинсола барафтад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

3. ҳар яке аз ҷои мӯҳра дар тахтаи шатранҷ ва нард.

Ҳамон рафтани асп се хона буд,
Ба рафтан яке хона бегона буд. *Фирдавсӣ*

Шоҳро дар хонаи байдақ ниҳад,
Инчунин бошад ато, к-аҳмақ диҳад. *Румӣ*

◇ **хонаи анкабут** тори тортанак; **хонаи Анқо** номи оҳанге аз мусиқӣ.

Масоз тӯшаи роҳ аз риё, ки натвон сохт
Навои хонаи Анқо зи пардаи занбӯр.
*Сайфи Исфарангӣ*

**(ин) хонаи беназму насақ** *киноя аз* дунъё.

Нофи ҳафта буду аз моҳи раҷаб ниме рӯз,
Ки бирун рафт аз ин хонаи беназму насақ.
*Ҳофиз*

**хонаи бод** а) хонае, ки ҳавои зиёду тоза дошта бошад; хонаи тобистонӣ; б) се бурҷи осмонӣ — Ҷавзо, Мизон ва Далв, ки онҳоро Мусалласа низ мегӯянд; **хонаи заминканд** ҷои зеризаминӣ, ки мардум дар вақти хатар дар он паноҳ мебаранд; **хонаи зин** ҷои

нишастан дар болои зин; **хонаи зор** хонаи номаҳкам, хонаи ноустувор.

Гаҳ дасти ишқ ҷомаи сабрам кунад қабо,
Гаҳ оби чашм хонаи зорам кунад хароб. *Анварӣ*

**хонаи камон** қисми болоӣ ва хамхӯрдаи камон; *муқ.* **хонақоҳ (хонақоҳи камон)**; **хонаи килк** *ниг.* **хонаи қалам; хонаи найшакар** фосилаи байни ду банди найшакар; **(ин) хонаи офатрез** *киноя аз* ҷаҳон, дунъё; **хонаи сарбаста** *киноя аз* паноҳгоҳ.

Булбул аз ҳар хор дорад хонаи сарбастае,
Аз хасу хошок моро ошъёне гӯ: Мабош! *Соиб*

**хонаи танбӯр** косаи танбӯр, косахонаи танбӯр.

Маро чу хонаи танбӯр хона бебарг аст,
Фурӯ гузошта беҳ дар чунин наво парда.
*Камоли Исмоил*

**хонаи тарозу** *нуҷ.* бурҷи Мизон; **хонаи фардо** *д.* он дунъё, охират; **хонаи хирс** пайдо шудани чизе дар ҷои ғайри интизор; **хонаи шашдар** *киноя аз* ҷаҳон, дунъё; **хонаи Шер** *нуҷ.* бурҷи Асад; **хонаи шир** *киноя аз* пистон; **хонаи қалам** (*ё* **килк**) он ҷои нӯги қалам, ки сиёҳӣ мегирад; **хона бурдан** хонаро тороҷ кардан.

Дар ситамгорагӣ пай афшурданд,
Мегирифтанду хона мебурданд. *Низомӣ*

Хонаи соҳибназарон мебарӣ,
Пардаи парҳезкунон медарӣ. *Саъдӣ*

**хона кардан** истиқомат пайдо кардан, сукунат кардан.

Раҳме, к-аз иштиёқи қади чун ханданги ту
Хамъёза хона кард ба дил чун камон маро.
*Муфиди Балхӣ*

**хонаро бори хурӯс кардан** хароб кардани хона.

Дар хатаргоҳи ҷаҳон асбоби осоиш маҷӯй,
Кардаанд аз ибтидо бори хурӯс ин хонаро.
*Мӯҳсини Таъсир*

**нишастани хона** фурӯ рафтани хона, хароб шудани хона.

Аз нишинандагон касе чу намонд,
Оқибат худ нишаст хонаи мо. *Саиди Ашраф*

**хона пок кардан** холӣ кардани хона.

Чун тир ҳадафро накунӣ даст дар оғӯш,
То хонаи худро накунӣ ҳамчу камон пок. *Соиб*

**хона равшан кардан** пеш аз мурдан андаке беҳтар шудани аҳволи бемор; **хонаро рехтан** хароб кардани хона.

Аз ҳавоҷӯӣ дар ин дарьёи гавҳар чӯн ҳубоб
Бар сари мо хонаро охир ҳавои хона рехт. *Соиб*

**хона сиёҳ кардан** бадбахт кардан, хонавайрон кардан.

Наззораи рӯи ту басе хона сияҳ кард,
Оташ кунад он кор, ки он рӯи чу маҳ кард.
*Бобо Фиғонӣ*

**ХОНАБАДӮШ||ХОНАБАРДӮШ** خانه‌بدوش||خانه‌بردوش одаме, ки хонаю макони муайян надорад, оворагард, бехонумон.

Дар қулзуми май ҳамчу ҳубоб аст дили мо,
Аз хонабадӯшони шароб аст дили мо. *Соиб*

**ХОНАБАР** خانه‌بر касе, ки хонаро тороҷ мекунад, дузд.

Хонадорон зи ҷаври хонаборон
Хонаи хеш монда бо дигарон. *Низомӣ*

**ХОНАБАРАНДОЗ** خانه‌برانداز 1. хона бар бод диҳанда, исрофкор; 2. хона вайронкунанда, хона харобкунанда.

Сад хона барандохт камон аз дари дур,
Ошиқ беҳ аз ин хонабарандоз набошад.
*Камоли Исмоил*

Соиб, чу ҳоли мардуми ғофил шунидаем,
Шукри ҷунуни хонабарандоз кардаем. *Соиб*

Ишқ ҳар ҷо ки равад, хонабарандоз шавад,
Сабаби маслаҳат аз оташи сӯзон маталаб. *Имло*

**ХОНАБАРДӮШ** خانه‌بردوش *ниг.* **хонабадӯш.**

**ХОНАБЕЗОР** خانه‌بیزار он кӣ дар хона нишастан дӯст намедорад; касе ки барои хонаи худ ва оилаи худ кори фоиданоке намекунад.

Дил нагирад як нафас дар синаи тангам қарор,
Оламӣ имкон надорад хонабезоре чунин. *Соиб*

**ХОНАБОФ** خانه‌باف чизе, ки дар хона, махсусан ба дасти ғуломону хоназодон бофта шудааст.

Зи каттони мисқолии хонабоф
Зада кӯҳа бар кӯҳа чун кӯҳи Қоф. *Низомӣ*

**ХОНАВОДА** خانواده оила, дудмон, аҳли хона, зану фарзанд.

Маҷнун, ки ғуломзодаи туст,
Парвардаи хонаводаи туст. *Шоҳин*

**ХОНАГОҲ||ХОНАГАҲ** خانگاه||خانگه *ниг.* хонақоҳ.

Машъалае барфурӯхт партави хуршеди ишқ,
Хирмани хосон бисӯхт, хонагаҳи ом рӯфт. *Саъдӣ*

**ХОНАГӢ** خانگی 1. чизе, ки дар хона тайёр карда мешавад; 2. чизе, ки дар хона парварида мешавад, мас. мурғи хонагӣ, кабӯтари хонагӣ; *муқобили* **ваҳшӣ 1.**

**ХОНАДОН** خاندان хонавода, оила, дудмон; сулола.

Хонадон [ба зан] ба саломат бошад, ҳарчанд фарзанд назояд. *«Таърихи Систон»*

◇ **хонадони Одам** авлоди башар, одамизод, ки гӯё ҳамагӣ фарзандони Одаму Ҳавво мебошанд.

Падар ба ҷои писар ҳаргиз ин карам накунад,
Ки дасти ҷуди ту бо хонадони Одам кард. *Саъдӣ*

**ХОНАДОР** خانه‌دار 1. посбони хона, нигоҳдорандаи хона.

Ноз бо он бедимоғӣ аз парасторони ӯст,
Фитна бо он беқарорӣ хонадори чашми туст. *Соиб*

2. соҳиби хона; касе, ки корубори хона ва хонаводаи худро хуб идора мекунад.

**ХОНАДУШМАН** خانه‌دشمن касе, ки дар хона нишастанро дӯст намедорад; *муқобили* **хонанишин.**

Баски савдо бар сари кӯи ту печад бар сарам,
Дар ҳавоят хонадушман ҳамчу дуди миҷмарам.
*Абӯтолиби Калим*

**ХОНАЗОД** خانه‌زاد фарзанди навкар ё ғулом, ки дар хонаи хӯҷаин зоида шуда ва тарбия ёфтааст.

Қадимихидматон то хоназодон
Ба ҳолаш рӯзу шаб буданд ҳайрон. *Нозим*

Бароияд офтоб аз зулфи ҷайби анбарини ӯ,
Бувад субҳи қиёмат хоназоди остини ӯ. *Шавкат*

**ХОНАНИШИН** خانه‌نشین касе, ки дар хона менишинад; *муқобили* хонадушман.

**ХОНАПАРВАРД** خانه‌پرورد касе, ки дар хона парвариш ёфтааст.

Гуфтамаш: Бигзар замоне. Гуфт: Маъзурам бидор,
Хонапарварде чӣ тоб орад ғами чандин ғариб? *Ҳофиз*

**ХОНАПАРДОЗ** خانه‌پرداز касе, ки беҳуда пули зиёд харҷ мекунад, исрофкор.

Муҷаррадрави хонапардоз бош!
Ҷавонмарду дуньёбарандоз бош! *Саъдӣ*

Ҳама хӯшачинанду ман донакор,
Ҳама хонапардозу ман хонадор. *Низомӣ*

**ХОНАРАС** خانه‌رس *киноя аз* меваe, ки аз шох хом канда шуда дар хона мерасад.

Чу ман мева дар сояи хона бас,
Ки нохуш бувад меваи хонарас. *Низомӣ*

**ХОНАСӮЗ** خانه‌سوز он, кӣ хонаро месӯзонад, барбоддиҳандаи хона.

Дар хирмани ништам афтод оташи ғам,
*То ишқи хонасӯзам дар сина кард манзил. Саноӣ*

Чу шабро расонданд мардум ба рӯз,
Барафрохт қад фитнаи хонасӯз. *Сайидо*

**ХОНАХЕЗ** خانه‌خیز **1.** дар хона парварда шуда, дар хона ҳосил шуда.

Гаҳе бо чунон гавҳари хонахез
Чу Бӯтолиберо кунӣ сангрез. *Низомӣ*

Сокинони бӯстон рафтанд, чун гул хонахез,
Чашми худ пӯшида фикри ошьён дорам ҳанӯз. *Сайидо*

**2.** бо тамоми хона ва хонаводааш аз ҷое кӯчида ё *кӯчондашуда*.

Фурӯ овардани Шамсуддиншоҳро бо раоё ва хонахез бурдани эшонро ба Кӯҳистон дар соли *шашсаду ҳаштоду ҳашт ... «Таърихи Систон»*

**ХОНАХУДО** خانه‌خدا соҳиб ва хӯҷаини хона, худованди хона.

Ин ғорати ҷон чист, худ ин ҷанги ту бо кист?
Бар ту нарасад ҳукм, ки ту хонахудоӣ! *Хоқонӣ*

**ХОНАШИКАСТА** خانه‌شکسته касе, ки хонааш шикаста шуда бошад, хонавайрон.

Сахт кард ӯ дили худ, синаи моро бишикаст,
То дили хонашикаста ба сарое бирасад. *Шамси Табрезӣ*

**ХОНАШИНӢ** خانه‌شینی хонанишинӣ.

Он ба меҳри хонашинӣ меравад,
Тоҷире дарьёву хушкӣ медавад. *Румӣ*

**ХОНАҚОҲ||ХОНАҚАҲ** خانقاه||خانقه ҷое, ки шайхҳо ва дарвешон дар он ибодат ва зиндагӣ мекунанд.

Соҳибдиле ба мадраса омад зи хонақоҳ,
Бишкаст аҳди давлати аҳли тариқро. *Саъдӣ*

Дили Ҷомӣ, ки шуд бутхона аз меҳри буте чун ту,
На дар вай фикри масҷид, на ҳавои хонақаҳ бошад
*Ҷомӣ.*

*Аз шаб нима даргузашт, ба манзил расидем ҳамроҳ, хонақоҳ ба ман намуд ва худ ба хонаи хеш рафт. «Хористон»*

◇ **хонақоҳи боло** осмон; **хонақоҳи камон** қисми ҳамшудаи камон; *муқ.* **хона (хонаи камон)**.

Миёни ақлу ситампеша ошноӣ нест,
Ки хонақоҳи камон ҷои рӯшноӣ нест. *Мӯҳсини Таъсир*

**ХОНДАН** خواندن **1.** қироат кардан, мутолиа кардан.

Бар ин нома-бар солҳо бигзарад,
Бихонад ҳар он кас, ки дорад хирад. *Фирдавсӣ*

Бештар мардум ба хондани китоби арабӣ рағбат нанамоянд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**2.** даъват кардан, чеғ задан, фарьёд кардан.

Хадиҷа гуфт: Нахуст маро бихон, ки ман туро устувор медорам. *«Таърихи Табарӣ»*

Гаронмоягонро зи лашкар бихонд,
Чӣ моя сухан пеши эшон биронд. *Фирдавсӣ*

**3.** номидан, ном додан.

Чунин хондандаш ҳаме пештар,
Ки хонӣ кунун: Мовароуннаҳр. *Фирдавсӣ*

Зулфи туро мушк нахонам аз он-к
Мушк бад-он рангу бад-он бӯй нест. *Анварӣ*

Сӯи хешам хон, ки ман хонам туро ошиқнавоз,
Сӯи ман бихром, то сарви хиромон хонамат. *Носири Бухорӣ*

**4.** *маҷ.* ҳисоб кардан, донистан.

Қасе, к-ӯ бародар фурӯшад ба хок,
Сазад гар нахонандаш аз оби пок. *Фирдавсӣ*

**5.** овоз хондан, сурудан, сароидан.

Имшаб магар ба вақт намехонад ин хурӯс,
Ушшоқ бас накарда ҳанӯз аз канору бӯс. *Саъдӣ*

Хондани бедард аз афсурдагист,
Хондани бодард аз дилбурдагист. *Румӣ*

**ХОНДОР** خواندار сардори дастархон, соҳиби дастархон, хонсолор.

Надиму ҳоҷибу хондору дастур,
Ҳама рафтанд, Хисрав монду Шопур. *Низомӣ*

**ХОНО** خوانا ба осонӣ хондашаванда (оид ба хат).

Чунон хатти маънии хоно фитод,
Ки гар кӯрфаҳм аст, доно фитод. *Зуҳурӣ*

**ХОНСОЛОР** خوانسالار сардори дастархон, тартибдиҳандаи дастархон; ошпаз, таббох.

Номи ӯ Меҳр Ҳусайн буд ва ин ба рӯзгори Парвез хонсолор буд. *«Таърихи Табарӣ»*

Рӯзи дигар хонсолор хон бигустард. *Авфӣ*

◇ **хонсолори қудрат** *киноя аз* худо.

Баъд аз замоне хонсолори қудрат табақи симини *моҳ бар рӯи хони осмон ба ҷилва даровард. «Анвори Суҳайлӣ»*

**ХОНУМОН** خانمان||خانومان **1.** хона ва бисоти он, истиқоматгоҳ.

Ҳар киро савдои зулфи он парӣ девона кард,
Хонумон бархам заду расвои ҳар бозор шуд. *Ҳилолӣ*

Боз моро дил ба дасти ошиқӣ бечора шуд,
Боз ақл аз хонумони хештан овора шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. оила, хонавода; қавм.

Эй ғорати ғамзаи ту ҷонҳо,
Бар боди ғами ту хонумонҳо. *Анварӣ*

◇ **хонумон (пок) рӯфтан** *киноя аз* хонаро холӣ кардан; барбод додани хона.

Ба дӯстон гила оғоз карду ҳуҷҷат хост,
Ки хонумони ман ин шӯхдида пок бирӯфт. *Саъдӣ*

**бар хонумон ангушти нил кашидан** аз баҳри дороии худ гузаштан.

Солҳо дар фикри он байтам, ки гуфт
Пилбоне дар лаби дарьёи Нил:
Ё марав бо ёри азрақпираҳан,
Ё бикаш бар хонумон ангушти нил. *Саъдӣ*

**ХОНЧА** خوانچه табақи хурди чӯбини чоргӯша, ки дар он мева, ширинӣ ё чизи дигар бар болои сар гузошта аз ҷое ба ҷое мебаранд; ◇ **хончаи осмон** *киноя аз* офтоб.

**ХОНҒАРД** خانغرد хонаи тобистонӣ.

Басо хони кошонаву хонғард,
Бад-ӯ-андарун шодию нӯшхард. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХОНӢ** I خانی хон будан, унвони хон доштан.

**ХОНӢ** II خانی ҳавз.

Чашмаи оби зиндагонӣ буд,
Оби Қавсар, на оби хонӣ буд. *Низомӣ*

**ХОНӢ** III خانی зари холис, тиллои соф, заре, ки қадим дар Мовароуннаҳр ривоҷ доштааст.

*хор* خار *асоси замони ҳозираи* **хоридан.**

**ХОР** I خار **1.** шохчаи нӯгдори халандаи наботот, хасак.

Андар ин айём дар боғи вафо
Гар намерӯяд гуле, хоре куҷост?! *Анварӣ*

Ба гӯшаи саҳрое ба ҳоҷате берун рафта будам, хоркашеро дидам, пуштаи хор фароҳам оварда. *Саъдӣ*

2. устухони майдаи халанда, мас. дар моҳӣ, қилтиқ.

Бар он суфра моҳӣ буд бирьён, ки хору фулус надошт. «*Равзат-ус-сафо*»

◇ **хори ақраб** а) неши ақраб; б) сайёраи Миррих.

Дар асар баҳри муроотти дилаш
Хори ақраб чу гули Мизон аст. *Анварӣ*

**хори далвкаш** қуллоби сатилкашӣ аз чоҳ; **хори муғелон** навъе аз буттаи хордор, ки дар биёбони регзор мерӯяд.

Гоҳе аз суубати ҳарорат соя дар зери хори муғелон маскан карда буд. *Восифӣ*

**хори пероҳан, хор дар пероҳан** ҳар чизе, ки одамонро нороҳат мекунад.

Хори пероҳани фонус шавад риштаи шамъ,
Ҷо ба ҳар базм, ки он оташи сӯзон дорад. *Фитрати Зардӯз*

Ду сол ин хор дар пероҳанаш буд,
Сари шӯри ҷаҳон дар доманаш буд. *Нозим*

**хор дар пероҳан афтодан** нороҳат шудан, дар ташвиш афтодан.

Нигоҳаш ногаҳон бар гулшан афтод,
Дилашро хор дар пероҳан афтод. *Нозим*

**хор дар пероҳани** *касе* **рехтан** касеро азоб додан.

Гуландоме, ки дар пероҳани ман хор мерезад,
Ба хирман гул ба ҷайбу домани ағьёр мерезад. *Соиб*

**хори роҳ** монеа, ҳоил; **хори сипеҳр** ҳодиса; бадбахтӣ; **хори шутур** навъе аз алафи хордор, ки шутур онро мехӯрад, янтоқ; **хор аз пой гузаштан** аз ҳад гузаштани ранҷу азоб.

Гуфтамаш чора кун зи баҳри худой,
К-обам аз сар гузашту хор аз пой. *Низомӣ*

**хори замона бо хурмост** *зарб.* бадӣ ва некӣ доимо ба ҳам ҳастанд.

**ХОР** II خوار **1.** залил, паст; ҳақир, забун; бадбахт, бечора.

Ман ин ҷо дер мондам, хор гаштам,
Азиз аз мондани доим шавад хор. *Дақиқӣ*

Набошад шигифт, ар шавад моҳ хор,
Ту хуршед дорӣ худ андар канор. *Фирдавсӣ*

Ғами бутон махӯр, эй дил, ки зор хоҳӣ шуд,
Агар азизи ҷаҳонӣ, ки хор хоҳӣ шуд. *Ҳилолӣ*

**хор дидан** паст шумурдан, ночиз донистан; 2. осон, саҳл, ба осонӣ, бе заҳмат.

Камарбанди Қокуй бигрифт хор,
Зи зин баргирифт он тани пилвор. *Фирдавсӣ*

**хор доштан** а) паст шумурдан, ҳақир донистан; б) саҳл пиндоштан, кореро осон гирифтан.

Хасми бузурги туст, кори ӯ хор мадор. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ХОРА** I خاره *ниг.* **хоро** I.

**ХОРА** II خاره *ниг.* **хоро** II.

**ХОРАКОР** خواره کار *ниг.* **хоркор.**

**ХОРАСУМ** خارهسم сахтсум; *киноя аз* аспи тездав.

Чу барқи дурахшанда аз ҷо биҷаст,
Ба кӯҳпайкари хорасум барнишаст. *Хоҷу*

**ХОРАШИКОФ** خارهشکاف шикофкунандаи санги хоро; сахт.

Он гоҳ ба дандони хорашикоф ба ҳар тараф нақбҳо занад. *Аҳмади Дониш*

**ХОРБАНД** خاربند деворе, ки гирдогирди зироат ё боғ аз чӯбу хор сохта шудааст; деворе, ки дар болои он хор шинонда шуда бошад.

Чу боли худ бикунад соябони ин гулшан,
Зи устухони ҳумо хорбанди боғ кунанд. *Насирои Бадахшонӣ*

**ХОРБАСТ** خاربست *ниг.* **хорбанд.**

Ба гирди дидаи худ хорбасте аз мижа кардам,
Ки на хаёли ту берун равад, на хоб дарояд. *Восифӣ*

**ХОРБИНӢ** خواربینی бад дидан, паст шумурдан, ҳақир донистан.

Аҳли ҳасодат зи хорбинӣ
Дар хор нишаста чун қанофиз. *Ҳоҷӣ*

**ХОРБОР** خواربار хӯрокворӣ, озуқа, ризқ.

Мева ва хорбори шаҳрро аз рустоқи Миср баранд. *Носири Хисрав*

**ХОРБУН** خاربن‖خاربون буттаи хор, буттаи хордор.

Гардиши гетӣ гули рӯяш бирехт,
Хорбунон бар сари хокаш бируст. *Саъдӣ*

Андар он биёбон ҳеҷ набуд, ҷуз хорбун. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Бисӯзонд ҳар хорбунро, ки дид,
Ки рӯзе тавонад ба пое халид. *Ҳотифӣ*

**ХОРИДАН** خاریدن харошидан, хориш додан; хориш доштан.

Ба ғамхорагӣ ҷуз сарангушти ман
Нахорад касе дар ҷаҳон пушти ман. *Саъдӣ*

Қ-он яке зоҳиди фушурдаву маст,
Ки ҳама корҳо шикам хорад. *Анварӣ*

**ХОРИСТОН** خارستان 1. ҷои пур аз хор, замине, ки дар он хори бисьёр рӯидааст.

Шаҳриёре, ки хилофат талабад, зуд фитад
Аз суманзор ба хористон в-аз кох ба коз.
*«Луғати фурс»*

2. номи асари Маҷдиддини Хофӣ (асри XIV), ки ба «Гулистон»-и Саъдӣ пайравӣ кардааст.

**ХОРИШ** خارش 1. хоридан, харошидан, хор-хор кардан (бо нохун, нӯл ва ғ.); 2. ҷараб, касалии пӯсти инсон ва ҳайвон.

**ХОРИҚ** *а.* خارق 1. харккунанда, поракунанда, шикофанда; 2. *маҷ.* чизе, ки одату тартиботи муқарраририро вайрон мекунад; **хориқи одат** берун аз одат (ба амал оварандаи чизе).

**ХОРИҶ** *а.* خارج 1. дар берун буда, зоҳир; *муқобили* **дохил** 1; **дар хориҷ** дар берун; дар ҳавлии берун.

Баковулон дар хориҷ, кадбонуён дар харам саргарми пухтупаз буданд. *Садри Зиё*

2. касе, ки ба муқобили чизе, мас. дин қиём мекунад; даҳрӣ.

**ХОРИҶОҲАНГӢ** خارج‌آهنگی 1. *мус.* берун шудани нағма аз парда ва аз баҳру қоидаҳои худ; 2. *маҷ.* носозгорӣ, мухолифат.

Хориҷоҳангие ба иззи ҷалол
Аз чунин шахс агар расад ба хаёл ... *Бедил*

**ХОРИҶӢ** خارجی 1. берунӣ; бегона; *муқобили* **дохилӣ**.

Ҳама кор аз хориҷӣ ва дохилӣ муламмаъ ва махлут бошад ... ва тадбири кор кам шавад.
*Аҳмади Дониш*

2. пайрави ҷамоае, ки ба муқобили Алӣ—домоди Муҳаммад исьён карда буданд ва хилофати Алиро инкор мекарданд.

Аз ҳар тараф хориҷие пайдо шудааст ва фасоду фитна меангезанд. *Авфӣ*

**ХОРКАН** I خارکن *ниг.* **хоркаш.**

Чунин гуфт бо хоркан шаҳрьёр,
Ки аз гӯсфандаш бидонӣ шумор? *Фирдавсӣ*

**ХОРКАН** II خارکن *мус.* яке аз оҳангҳои қадимӣ.

Суруди «Хоркан» аз андалеб нест аҷаб,
Ки муддате сару кораш набуда ҷуз бо хор.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ХОРКАШ** خارکش касе, ки дар биёбон хор мечинад.

Эй ки бар маркаби тозанда саворӣ, ҳуш дор,
Ки хари хоркаши сӯхта бар хоку гил аст. *Саъдӣ*

**ХОРКОР** خوارکار касе, ки дашном медиҳад, бадгӯӣ мекунад, *дашномдиҳанда*, ҳақораткунанда.

Ту хоркори туркӣ, ман бурдбори ошиқ,
Зишт аст хоркорӣ, хуб аст бурдборӣ. *Манучеҳрӣ*

**ХОРКОРӢ** خوارکاری дашномдиҳӣ.

**ХОРМОЯ** خوارمایه бадасл; чизе, ки арзишаш кам аст, камарзиш, беэътибор, ҳақир; **хормоя доштан** ҳақир шумурдан, камарзиш донистан.

Агар сад шавад кушта, ояд ҳазор,
Тани хешро хормоя мадор. *Фирдавсӣ*

**ХОРО** I ||**ХОРА** I خارا||خاره санги сахт, санги сахти нотарошида, гранит.

Андар миёни шаҳр ҷашмаест, ки аз санги хора берун меояд. *Носири Хисрав*

Хуфта бар санҷоби шоҳӣ нозанинеро чӣ ғам,
Гар зи хору хора созад бистару болин ғариб.
*Ҳофиз*

**ХОРО** II ||**ХОРА** II خارا||خاره навъе аз матои абрешимини мавҷдор.

**ХОРО** III خارا *мус.* яке аз оҳангҳои қадимӣ.

**ХОРОМИСОЛ** خارامثال монанди санги хоро, сахт.

Неши дилхароши туро дар пушти хоромисоли ман таъсире нахоҳад буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХОРОШИКАН** خاراشکن он ҷӣ санги сахтро мешиканад (дар сифати суми асп).

Яке асп бояд маро гомзан,
Суми ӯ зи пӯлоди хорошикан. *Фирдавсӣ*

**ХОРПУШТ** خارپشت ҷонвари ширхори майда, ки пушташ пур аз хор аст.

Ба хорпушт нигаҳ кун, ки аз дуруштии мӯй
Ба пӯсти ӯ накунад тамъ пӯстинперой. *Кисоӣ*

**ХОРСОН** خارسان *шакли дигари* **хористон.**

Хирадманд мардум аз он шорсон
Гузида ба ҳомун яке хорсон. *Фирдавсӣ*

**ХОР-ХОР** خارخار 1. хориш; 2. *маҷ.* нороҳатие, ки аз майлу орзуи шиддатноки чизе дар инсон пайдо мешавад; ғусса, андӯҳ, ғам.

Аз хор-хори ишқи ту дар сина дорам хорҳо,
Ҳар дам шукуфта бар рухам з-он хорҳо гулзорҳо.
*Ҷомӣ*

Моро низ ҷигар аз хор-хори муфорақат реш аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**хор-хори** *касе* **будан** боиси ранҷу малоли касе будан.

Гуле чу ту нашукуфтаст дар баҳори ҷаҳон,
Раво бувад, ки ҳама хор-хори ман бошӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

3. захм, яра.

Ҷафо дид аз хор-хораш басе,
Ҷаро хор дар по гузорад касе. *Ҳотифӣ*

**ХОРХӮ(Й)** خارخو(ی) дуруштхӯ, дуруштмуомила.

То касе дар ҷордонги айши ту
Гум шавад з-ин гулрухони хорхӯ... *Румӣ*

**ХОРЧИН** خارچین **1.** *ниг.* **хоркаш.**

Хорчинро хун зи ангушти надомат мечакад,
Фикри марҳам кун, ки ништарҳо ба роҳ афкандай. *Нозим*

**2.** *ниг.* **хорбанд.**

Чунон боғе, к-аз ӯ гулчин наёрад гул бурун бурдан.

На он боғе, ки бояд хорчин аз бими дуздонаш. *Урфӣ*

**ХОРӢ** خواری **1.** пастӣ, зиллат, беэътиборӣ, номӯътабарӣ.

Ба гетӣ ба ҷуз порсо зан маҷӯй,
Зани бадкуниш хорӣ орад ба рӯй. *Фирдавсӣ*

Дил бе ту ба сад ҳазор зорист,
Ҷон дар кафи сад ҳазор хорист. *Анварӣ*

Бо ин ҳама хар он кӣ на хорӣ кашид аз ӯ,
Ҳар ҷо, ки рафт, ҳеҷ касаш мӯҳтарам надошт. *Ҳофиз*

**2.** дашном, ҳақорат, таҳқир.

«Саги ӯ» хонд рақиб аз сари хорӣ моро,
Ин лақаб дар ду ҷаҳон бас сабаби иззати мост. *Ҷомӣ*

**хорӣ кардан** а) касеро хор доштан, озор додан.

Ҳон, эй санам, хорӣ макун морову озоре макун,
Оё, биё, боре макун, то дарди сар дорам туро. *Анварӣ*

б) дашном додан.

**ХОС(С)** *а.* خاص **1.** чизи баргузида, махсус.

Инояти султон дар ҳаққи банда аз ин ҷо маълум шавад, ки ... ҷомаи хос аз тани худ берун барканд ва дар ман пӯшонид. *Убайди Зоконӣ*

Шайхи шӯҳратҷӯи раъноро тамошо кун, ки чун
Дар либоси хос зоҳир шуд фиреби омро. *Ҷомӣ*

Одамӣ бояд барои неъмате тараддуд ва касб орад, ки хос бувад барои ӯ. *Аҳмади Дониш*

**хоси...** аз они, махсуси ...

Обид ба шаҳр даромад ва бӯстонсарои хоси малик бад-ӯ пардохтанд. *Саъдӣ*

**хоси хеш** аз они худаш, аз они худ, махсуси худ.

Шаҳаш ҷоми май доду биншонд пеш,
Бифармуд ташрифаш аз хоси хеш. *Хоҷу*

**2.** махсусан; фақат.

Ҷони ман, бо он ки хос аз баҳри рафтан омадӣ,
Соате биншин, ки умри ҷовидон гӯям туро. *Ҳилолӣ*

Зи хосу ом Ҷомӣ мекашад ноз,
Вале х о с аз барои нозанине. *Ҷомӣ*

**3.** одами наҷиб; муқарраб, наздик ба подшоҳу вазир.

Нишаста шоҳ бар каф ҷоми бода
Ба хосе чанд бори ом дода. *Низомӣ*

... Ки хосон дар ин раҳ фарас рондаанд,
Ба лоуҳсӣ аз так фурӯ мондаанд. *Саъдӣ*

Муқимхоҷа аз хосони мост, бояд ки кӯшке ... маа асбобу анҷом дода шавад. *Садри Зиё*

**хосу ом** (*ё* **авом**) аъёну ашроф ва мардуми ом.

Султон соле ба ду ид хон ниҳад ва бор диҳад хосу авомро. *Носири Хисрав*

Рӯзи дигар Димнаро овардаанд ва хосу авом ҷамъ шудаанд. *«Нигори дониш»*

Мардуди хосу ом шавад дар ҷаҳон тамом
Ҳар кас, ки ҷуръанӯш зи майхонаи ту нест. *Имло*

**ХОС(С)А I** *а.* خاصه **1.** махсус; махсусан.

Зар хирадро волеҳу шайдо кунад,
Хоса муфлисро, ки хуш расво кунад. *Румӣ*

Вафо, ки бо ҳама кас мекунӣ, намехоҳам,
Ману ҷафои ту, к-он хоса аз барои ман аст. *Ҷомӣ*

Адои мавоҷиб ва фароиз суубате ва машаққате дорад, хосса дар фасли сард ва бард. *Аҳмади Дониш*

**2.** махсус, хос; аз они ...

Саъй кунӣ, дуздро бигирӣ ва илло мол аз хоссаи худ ба соҳиби коло расонӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *ба шакли ҷамъ* **хосагон** одамони наздики касе, муқаррабон.

Қашоварзон ва хосагони вай андар ҳисор буданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Набошад кас аз хосагон пеши ӯ
Ҷуз ӯ, к-офарин бод бар кеши ӯ. *Низомӣ*

**4.** таоми махсуси подшоҳон ва амирон.

Нест инъоми худо рӯзии анъоме чанд,
Нашавад хосаи ҳақ моҳазари оме чанд.*

**ХОС(С)А II** *а.* خاصه навъе аз матоъ, катони нафис, порчаи нафис.

Ба тарки тааллуқ чу медод тан,
Шуд аз хосаи ваҳдаташ пераҳан. *Туғро*

**ХОС(С)АГӢ** خاصگی касе, ки ба подшоҳ наздик бошад, махсусан канизак; ҳамсӯҳбат ва ҳамнишини подшоҳ, надим.

Таъдиби ӯро бар чӣ ваҷҳ фармоям? Хоссагӣ гуфт: Ӯро сиёсат фармой. *Авфӣ*

Хосагие аз маликони диёр
Рӯзе аз он сӯй гузашт ошкор. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мешуд он хосагии шоҳ ба дашт,
Бар канори таразоре бигузашт. *Ҷомӣ*

**ХОСИЙЯТ** *а.* خاصیت *ниг.* **хоси(й)ят.**

**ХОСИР** *а.* خاسر касе, ки зиён дидааст, он, кӣ ба хасорат дуҷор шудааст, шикастхӯрда, зарардида.

Нест дар дуньёву уқбо ҳосидатро обрӯ,
Ҳам ба дуньё хоиб асту хам ба уқбо хосир аст. *Муиззӣ*

Эшон дар рафтан таъҷил карданд, магар ба гарди вай нарасиданд ва хоибу хосир бозгаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва агар ба касб ва шуғл тавассул ҷӯяд ҳам, хоибу хосир берун меояд. *Аҳмади Дониш.*

**ХОСИРАН** *а.* خاسراً дар ҳолати зиён дидан.

[Муҳаммади Хоразмшоҳ] ... хоибан ва хосиран мурочиат намуд ва аз ҷадди ту, Чингизхон, дар ҷазираи Обескун дид он чӣ дид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХОСИ(Й)ЯТ** *а.* خاصیت сифати моҳиятӣ, ки ба чизе ё касе махсус аст.

Хосияти қазияи ҳамлӣ он бувад, ки андар вай хукм карда бошем. *Ибни Сино*

Чунон бех, ки ҳар фасле аз фасли сол
Ба хосийяти худ намояд хисол. *Низомӣ*

Диданаш аз дур нохун мезанад доғи маро,
Захми дил хосийяти мушк аз саводаш мебарад. *Шавкат*

**ХОСС** *а.* خاص *ниг.* **хос(с).**

**ХОССА** I *а.* خاصه *ниг.* **хос(с)а** I.

**ХОССА** II *а.* خاصه *ниг.* **хос(с)а** II.

**ХОССАГӢ** خاصگی *ниг.* **хос(с)агӣ.**

**хост** خاست *асоси замони гузаштаи* **хостан** I.

**хост** خواست *асоси замони гузаштаи* **хостан** II.

**ХОСТ** I خاست барпохезӣ; барпошавӣ.

**ХОСТ** II خواست **1.** хоҳиш, майл, ирода, ихтиёр.

Пас бояд, ки хости воҷибулвуҷуд аз дониш бувад. *Ибни Сино*

Сарҳанге аз они малик ҳар шаб ё ҳар ду шаб бари духтари ман фуруд ояд аз бом бе хости ман. *«Таърихи Систон»*

**2.** пурсиш, хоҳиш; илтимос; *маҷ.* гадоӣ.

Тавонгар турушрӯй боре чарост,
Магар менатарсад зи талхии хост?! *Саъдӣ*

Нонам афзуду обрӯям кост,
Бенавоӣ беҳ аз мазаллати хост. *Саъдӣ*

**ХОСТА** خواسته **1.** *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони гузаштаи* **хостан** II; **2.** чизи талаб кардашуда, хоҳиш кардашуда; **3.** молу матоъ, сарват, боигарӣ; зару мол.

Чу лашкар саросар шуд ороста,
Бад-он бениёзӣ шуд аз хоста. *Фирдавсӣ*

Ӯро хостаи бисьёр буд ва гуфт: Ин хостаҳо, ки аз ман бимонад, ба савият ба фарзандони ман қисмат кунед. *«Таърихи Табарӣ»*

Лашкарҳо дигарбора ба силоҳ ва хоста ороста шудаанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХОСТАН** I خاستن **1.** хестан, бар по шудан.

Ҷаҳонҷӯй Фағфур бар дасти рост
Ба хизмат камар басту бар пой хост. *Низомӣ*

**2.** пайдо шудан, ба вуҷуд омадан, рӯй додан.

Мардакеро чашмдард хост, пеши байторе рафт, то даво кунад. *Саъдӣ*

Аз васли ту оташи ҷигар хезад,
В-аз ҳаҷри ту нолаи саҳар хезад. *Анварӣ*

Маро асбоби ишрат аз дили девона мехезад,
Шаробу мутрибу маъшуқи ман аз хона мехезад. *Соиб*

**3.** баромадан, сар задан.

**ХОСТАН** II خواستن талаб кардан, майл доштан, хоҳиш кардан, орзу доштан.

Бад-ӯ гуфт, к-ин рӯю мӯю нажод
Ҳамехостӣ дод ҳар се ба бод. *Фирдавсӣ*

**ХОСТГОР** خواستگار **1.** касе, ки чизеро талаб мекунад, хоҳон, хоҳанда, талабгор; **2.** касе, ки духтар ё занеро барои издивоҷ мехоҳад.

Дигар даст ҳино аз он бастаам,
Ки шуд шӯи дигар маро хостгор. *Ибни Ямин*

Аз ҷиҳати иштиҳори осори салоҳ ва ҳусну атвори ин духтар аз дару девор хостгор ҳуҷум оварда. *Садри Зиё*

**ХОСТОР** خواستار **1.** *ниг.* **хостгор** 1; **2.** хоҳиш, талаб; **хостор кардан** талаб кардан.

Маро гар набудӣ хирад шаҳриёр,
Накардӣ зи ман буданӣ хостор. *Дақиқӣ*

Шуданд анҷуман бар дари шаҳриёр,
Бад-он то чаро кардашон хостор. *Фирдавсӣ*

**ХОСУЛХОС** *а.* خاص الخاص хостарин, аз хос хостар, баргузидатарин.

Дил аз мастӣ шуда раққос бо ӯ,
Ғуломе чанд хосулхос бо ӯ. *Низомӣ*

**ХОТАМ** I *а.* خاتم ангуштарӣ; ангуштарии мӯҳрдор; нигин; мӯҳр.

Баробар к-ӯ паёме кард бо ҳам,
Нигинро бар нигин, хотам ба хотам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Хинсири саодати ӯ шокстаи хотами ҷаҳондорӣ бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Гуфт, ки ангуштарии худро ба ман бидеҳ, ки бибинам, ӯро чӣ гуна сохтаанд; Абдулло хотамро ба ӯ дод. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **хотами осмон** *киноя аз* офтоб.

Эй хотам, аз осмон карон гир,
Чун хотами осмон ҷаҳон гир. *Файзӣ*

**хотами Ҷам** (*ё* **Ҷамшед**) ангуштарини афсонавии Сулаймон.

Забони мӯр ба Осаф дароз гашту равост,
Ки хоҷа хотами Ҷам ёва карду боз наҷуст. *Ҳофиз*

**ХОТАМ** II ||**ХОТИМ** *а.* خاتم поён, оқибат.

Ҳар кӣ яқинаш ба иродат расид,
Хотими кораш ба саодат расид. *Низомӣ*

**ХОТАМБАНДӢ** خاتم‌بندی санъати аз дандони фил ё устухони шутур ва ё аз чӯб кандакорӣ ва нақшу нигор бастан.

**ХОТИБ** *а.* خاطب касе, ки хутба мехонад, хутбахон.

**ХОТИМ** *а.* خاتم *ниг.* **хотам** II.

**ХОТИМА** *а.* خاتمه охири китоб, қисми поёнии китоб.

Саҳифаи ин суратро аз дебоча то хотима фурӯ хонданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХОТИР** *а.* خاطر **1.** он чӣ дар дил мегузарад; андеша, фикр.

Хотири амир бар ман мутағайир аст. *Авфӣ*

Яқин медонам, ки ба андак илтифоти хотири таҳир ва ба як таваҷҷӯҳи замири анвари шумо ҳалли ин укда хоҳад шуд ва ин мушкил осон хоҳад гашт. *Садри Зиё*

**хотири маҷмӯъ** хотири ҷамъ, осудагии хотир.

Қай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо? *Ҳофиз*

**хотири отир** хотири равшан, беғубор, соф, бекудурат.

Зи лавҳи хотири отир ғубори ғайр бишӯй,
Ки шарти ишқ бувад — дил яксву ёр яке. *Шоҳӣ*

**хотири фориғ** хотири ҷамъ, хотирҷамъӣ, осудахотирӣ.

Ҷавон бо хотири фориғ аз ҳама хабар гӯш ба хоҷа дошт ва чашм ба канизак. *Ҷомӣ*

**хотири фотир** зеҳни кунд, камҳуш, хотир ва зеҳни кам идроккунанда (барои ифодаи шикасти нафс ва хоксорӣ); **2.** майл, қасд, хоҳиш, орзу.

Ва гоҳ [бозаргон] гуфтӣ, ки хотири Сикандария дорам, ки ҳавои хуш аст. *Саъдӣ*

**3.** дил, қалб, замир.

Гуфтугӯи ақл дар хотир фурӯ н-ояд маро,
Бандаи султони ишқам, то чӣ фармояд маро. *Ҳилолӣ*

**дар хотир доштан** а) фикри чизе доштан, майлу орзу доштан.

Дар хотир дорам, ки чаҳор-панҷ ҳазор туркманон ба Хуросон оварам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) дар дил доштан.

Ҳар касе, ки тамарруде дар хотир дорад, аз уммол розӣ нест. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**4.** ёд; **хотир барангехтан** *аз чизе* майлу хотир гардонидан аз чизе.

Чу покони Шероз хокиниҳод
Надидам, ки раҳмат бар он хок бод!
Таваллои мардони ин пок бум
Барангехтам хотир аз Шому Рум. *Саъдӣ*

**аз хотир маҳв шудан** аз ёд баромадан, фаромӯш шудан.

Амирро дорулмулки Бухоро, ки тахтгоҳи аслии он хонадон аст, аз хотир маҳв шуд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**аз хотир ҳиштан** аз ёд берун кардан, фаромӯш кардан.

Нахоҳӣ, ки бошӣ парогандадил,
Парогандагонро зи хотир маҳил. *Саъдӣ*

**ба хотир овардан** ба ёд овардан, ёд кардан.

Чун ҳоҷат афтад, он гоҳ табъи эшонро ба хотир орад. *Ибни Сино*

**ба хотир парвардан** дар хотир доштан.

Кибру нахватҳо ба хотир парваранд,
Ҳар даме чун гург меше бардаранд. *Румӣ*

◇ **хотири гуҳарбор** *киноя аз* табъи баланд ва олӣ, истеъдоди олӣ.

Бо ин ҳама хотири гуҳарбор
Бо шеър надоштам сару кор. *Шоҳин*

**хотири шариф** хотири муборак, табиати олӣ (дар вақти муроҷиат ба бузургон ва меҳтарон гуфта мешавад).

Гар хотири шарифат ранҷида шуд зи Ҳофиз,
Боз о, ки тавба кардем аз гуфтаву шунида. *Ҳофиз*

**ба хотири ..., аз барои хотири ...** ба ҳурмати ..., аз баҳри ...

Азиз аз барои хотири зан Юсуфро ба зиндон кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Азбас вафо ба кишвари аҳди ту шоеъ аст,
Ёди ҷафо ба хотири хубон шавад вафо. *Шавкат*

**ХОТИРНАВОЗ** خاطرنواز он кӣ ё он чӣ касеро хурсанд мекунад.

Муғаннӣ, биё, эй бути нағмасоз,
Ки ғайр аз ту кас нест хотирнавоз. *Туғро*

**ХОТИРНИГАҲДОР** خاطرنگهدار риоякунандаи поси хотир; хотирҷамъкунанда; *маҷ.* ҳимоякунанда, ёридиҳанда.

Шунидам, ки дар вақти назъи равон
Ба Ҳурмуз чунин гуфт Нӯшервон,
Ки хотирнигаҳдори дарвеш бош,
На дар банди осоиши хеш бош. *Саъдӣ*

**ХОТИРНИШОН** خاطرنشان хотиррасон; **хотирнишон кардан** *ба хотир расондан;* фаҳмондан.

Рӯйзанону мӯйканон пеши духтар хотирнишон кард. *Садри Зиё*

**ХОТИРОЗОРӢ** خاطرآزاری ранҷонидани дили касе.

Тағофули ту ба ағьёр хотирозорист,
Наузубиллаҳ агар илтифот фармоӣ. *Соиб*

**ХОТИРОЗУРДА** خاطرآزرده озордида, ситамкаш.

Табаҳ гардад он мамлакат анқариб,
Ки з-ӯ хотирозурда гардад ғариб. *Саъдӣ*

**ХОТИРОШУФТА** خاطرآشفته касе, ки мушавваш шудааст, беқарор, парешонхотир.

Ду дарвеш дар масҷиде хуфта ёфт,
Парешондилу хотирошуфта ёфт,
Шаби сардашон дида нобурда хоб,
Чу ҳирбо тааммулкунон з-офтоб. *Саъдӣ*

**ХОТИРПАЗИР** خاطرپذیر чизе, ки ба касе маъқул аст, писандида, марғуб.

Лаб орост сархайли хоқонсарир
Ба ширин суханҳои хотирпазир. *Ҳотифӣ*

**ХОТИРПАРЕШ** خاطرپریش **1.** он чи ки фикру хотирро парешон мекунад.

Бикард аз суханҳои хотирпареш
Даруни дилам чун дари хона реш. *Саъдӣ*

**2.** он кӣ фикраш парешон аст.

**ХОТИРПИСАНД** خاطرپسند *ниг.* **хотирпазир.**

Рақамсанҷи ин нақши хотирписанд
Намуна чунин дошт аз нақшбанд. *Ҳотифӣ*

**ХОТИРФИРЕБ** خاطرفریب дилфиреб, дилрабо.

**ХОТИРХОҲ** خاطرخواه *ниг.* **хотирпазир.**

Сафҳаи тасвири олам дидаем,
Ҳеҷ нақше нест хотирхоҳи мо. *«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ХОТИФ** I *а.* خاطف зуд қапида гиранда, рабоянда.

**ХОТИФ** II *а.* خاطف дурахшанда (дар бораи барқ, соиқа).

**ХОТУЛА** خاتوله ҳила, макр, дағо, фиреб.

Акнун, ки ҳамет боз бояд дод,
Хотула кунию чанд гуна шар. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ХОТУН** *м.* خاتون зани калони хона, кадбону, хонум.

Хотуни хубсурати покизарӯйро
Нақшу нигору хотами фирӯза гӯ: Мабош. *Саъдӣ*

Ин ду карима аз хотунон бошанд каримуттарафайн. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳама дар ҳарами ӯ ҳар яке хотуне бузург буданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **хотуни араб** а) Каъба; б) Фотима (духтари Муҳаммад); **хотуни инаб** шароби ангурӣ; **хотуни хум** шароби ноб.

Доди тараб кун тамом, хоса ки акнун
Иддати хотуни хум тамом баромад. *Хоқонӣ*

**хотуни яғмо** офтоб.

Чу хотуни яғмо ба халхоли зар
Зи хиргоҳи Халлух баровард сар... *Низомӣ*

**ХОТӢ** *а.* خاطی касе, ки хато мекунад, хатокор, хатокунанда, гунаҳкор; *муқ.* **мухтӣ.**

Ин хотӣ дар миёни тоифае ... чӣ мекунад? *«Равзат-ус-сафо»*

**ХОФИҚАЙН** *а.* خافقین шарқу ғарб, машриқ ва мағриб.

З-он ки нодир бошад андар хофиқайн
Одамӣ сар барзанад бе волидайн... *Румӣ*

**ХОФӢ** I *а.* خافی пинҳон, пинҳонӣ, сиррӣ, маҳрамона.

**ХОФӢ** II *а.* خوافی **1.** мансуб ба шаҳри Хоф; **2.** нисбаи муаллифи китоби «Хористон», ки Маҷдиддин ном дорад.

**ХОШ** I *а.* خاش чӯбреза; алафи реза-реза; коҳреза.

**ХОШ** II خاش ҷанг, ҳарб, мубориза.

**ХОШ** III خاش модари зан, модарарӯс; модари шавҳар, модаршӯй.

**ХОША** خاشه резаҳои чӯб, коҳ ва ғ.

На гӯё забону на ҷӯё хирад,
Зи ҳар хошае хештан парварад. *Фирдавсӣ*

**ХОШЕЪ** *а.* خاشع касе, ки изҳори итоату фурӯтанӣ мекунад, фурӯтан, мутеъ, фармонбардор.

**ХОШОК** خاشاک хору хас, алафи хушк, резаҳои коҳ ва ғ.

Гуфт бо харгӯши хона хони ман:
Хезу хошокат аз ӯ берун фиган. *Рӯдакӣ*

Афтад аз гирья тани зори Ҳилолӣ ҳар сӯ,
Ҳамчу хошоки заифе, ки ба дарьё афтад. *Ҳилолӣ*

Ҷомаи кимхоби таҳ будагӣ бинобар дарозӣ хасу хошоки роҳро рӯфта меовард. *Садри Зиё*

**ХОШӢ** *а.* خاشی тарсанда, махсусан аз хашму ғазаби касе.

**ХОЯ** خایه **1.** тухм, тухми мурғ.

Ба мурғи дил, ки оташ хояи ӯст,
Самандар дар самандар дояи ӯст. *Нозим*

**хоя кардан** (ё **гузоштан, ниҳодан**) тухм кардан, тухм гузоштан.

Ҳамчу мурғе, ки ҳарзагард афтод,
Нест ҷое, ки хояе ниниҳод. *Салим*

**2.** байзаи инсон ва чорпоён.

Сияҳчашму бӯрабрашу говдум,
Сияҳхояву тунду пӯлодсум. *Фирдавсӣ*

◇ **хояи зар** (ё **заррин**) *кинояаз* офтоб.

Хояи зар парид мурғосо
Аз паи ин кабуд ташт охир. *Хоқонӣ*

**хояи иблис** навъе аз санги сахт; **хояи саг** ҷуиди бедастар, хояи саги обӣ, ки дар тиб ба кор бурда мешавад; **хояи ғуломон** навъе аз ангури дурушттдона.

Доҳаке шаб ба боғи мо омад,
Гуфт: З-ангур ҳеҷ сомон ҳаст?
Чун бидидам, ки муфт мехоҳад,
Гуфтамаш: Хояи ғуломон аст. *Мунир*

**ХОЯРЕЗ** خایه‌ریز нонхӯрише, ки аз тухми мурғ тайёр карда мешавад ва онро хогина ҳам мегӯянд.

**ХОЯСК||ХОИСК** خایسک болға, чакуш.

Он ҷо ки путк бояд, хояск беҳудаст,
Гавз аст, хоҷа, сангинмағз, оҳанинсафол. *Мунҷик*

Ба пӯлоду хоиски оҳангарон
Фурӯ бурда мисмориҳои гарон. *Фирдавсӣ*

Агар з-ин беш биншинам ба Гургон андарун, рӯзе
Чу боз оям, ба хоиски гарон бишкан шитолангам. *Ломеӣ*

**ХОҚОН** *м.-т.* خاقان подшоҳи бузург; хони хонон, шоҳаншоҳ; лақаби подшоҳони турк ва муғул.

**ХОҚОНӢ** خاقانی **1.** мансуб ба хоқон; **2.** тахаллуси шоири машҳури Озарбойҷон ва форсу тоҷик Афзалиддин бинни Иброҳим бинни Алии Ширвонӣ.

Хоқонӣ назди хоқон бисьёр муқарраб буд ва дар аввали ҳол Ҳақоиқӣ тахаллус дошт. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**хоҳ** خواه *асоси замони ҳозираи* **хостан.**

**ХОҲ** خواه *пайвандак* ихтиёрро ифода мекунад, ҳамчун бигзор ки ..., мумкин ки ...

Ман он чи шарти балоғ аст, бо ту мегӯям,
Ту хоҳ аз суханам панд гиру хоҳ малол. *Ҳофиз*

**ХОҲАНДА** خواهنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **хостан; 2.** касе, ки чизе мехоҳад, хоҳишкунанда, пурсанда.

Бурун тохт хоҳандаи хирарӯй,
Никӯҳидан оғоз кардаш ба кӯй. *Саъдӣ*

**3.** касе, ки барои зангирӣ хостгорӣ мекунад.

Арӯсе, ки хоҳанда дорад басе,
Намеояд осон ба ақди касе. *Ҳотифӣ*

**4.** гадо, соил.

На хоҳандаӣ бар дари дигарон,
Ба шукрона хоҳанда аз дар марон. *Саъдӣ*

Хоҳандаи мағрибӣ дар сафи баззозони Ҳалаб мегӯфт ... *Саъдӣ*

**ХОҲАР** خواهر ҳамшира, духтар нисбат ба писар ё духтари дигар, ки аз як падару модар бошад.

...Ки Ҷамшедро ҳар ду хоҳар буданд,
Сари бонувонро чу афсар буданд. *Фирдавсӣ*

◇ **хоҳарони Суҳайл** номи ду ситораи дурахшон: Шеърои Шомӣ ва Шеърои Ямонӣ; *ниг.* **шеъро.**

**ХОҲИШ** خواهش **1.** илтимос, пурсиш, дархост.

Бад-ин хоҳиш андеша бояд басе,
Ҳамин низ пурсидан аз ҳар касе. *Фирдавсӣ*

**хоҳиши гарм** хоҳиши бисьёр ва самимӣ.

Пазируфт шаҳ хоҳиши гарми ӯ,
Ба рафтан нигаҳ дошт озарми ӯ. *Низомӣ*

**2.** гадоӣ.

Чу кӯтоҳ шуд дасташ аз иззу ноз,
Кунад дасти хоҳиш ба дарҳо дароз. *Саъдӣ*

**ХОҲИШГАР** خواهشگر **1.** касе, ки хоҳиши чизе мекунад; талабгор; **2.** миёнҷӣ, миёнарав; хостгор.

Мерасид аз ҷониби ҳар меҳтаре
Баҳри духтар дам ба дам хоҳишгаре. *Румӣ*

**ХОҶА** خواجه **1.** сардор, сарвар, соҳиб, хӯҷаин.

Ҳофиз на ғуломест, ки аз хоҷа гурезад,
Лутфе куну боз о, ки харобам зи итобат. *Ҳофиз*

**хоҷаи бузург** вазири бузург, садри аъзам.

Дигар рӯз Маҳмуд барнишаст ва хоҷаи бузург бар дасти рости ӯ ҳамеронд. *Низомии Арӯзӣ*

**2.** калимаи лақабмонанд, ки нисбат ба шахси мӯҳтарам кор фармуда мешавад.

Даҳон бе забон панд мегуфту роз,
Ки, эй хоҷа, бо бемуродӣ бисоз. *Саъдӣ*

Мабин ба чашми тараҳҳум ба ҳолам, эй хоҷа,
Ки ранҷу меҳнати ушшоқ роҳатомез аст. *Ҷомӣ*

**3.** касе, ки корҳои хоҷагиро идора мекунад, мутасаддии корҳо, корпардоз; хидматгори ахта кардашуда барои хизмат дар ҳарамсароҳо, хоҷасаро.

Пеши вай ғуломон ва хоҷасароён, яъне хасиён ва хоҷагон истодандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Малики Завзанро хоҷае буд ..., ки ҳамгинонро дар мувоҷаҳа ҳурмат доштӣ ва дар ғайбат некӯ гуфтӣ. *Саъдӣ*

◇ **хоҷаи ахтарон** а) офтоб; б) Муштарӣ; **хоҷаи сипеҳр (ё фалак)** а) офтоб; б) Муштарӣ; **хоҷаи чархи азрақ** офтоб.

**ХОҶАГӢ** خواجگی бузургманишӣ, бузургӣ, сарварӣ.

Гар шоҳнишон хоҷа бувад, хоҷагӣ ин аст,
Рӯз аст, дар ӯ шак набувад ҳеҷ ҳакамро. *Анварӣ*

Ман ғуломи назари Осафи аҳдам, к-ӯро
Сурати хоҷагию сирати дарвешон аст. *Ҳофиз*

◇ **хоҷагӣ аз сар гузоштан** тарк кардани ғуруру манманӣ.

Юсуфи Мисри вуҷудем аз азизиҳо, валек
Ҳар кӣ бо мо хоҷагӣ аз сар гузорад, бандаем. *Соиб*

**ХОҶАСАРО(Й)** خواجه‌سرا(ی) навкар ва хизматкори ахта кардашудаи мутасаддии корҳои ҳарам.

[Ғозонхон] ҳеҷ офаридаро ба ғайр аз хоҷасарое... пеши худ роҳ намедод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХОҶАТОШ** خواجه‌تاش ду ғулом ё ду навкаре, ки дар хизмати як хоҷа бошанд; ёр, ҳамроҳ.

Ману ту ҳар ду хоҷатошонем,
Бандаи боргоҳи султонем. *Саъдӣ*

Ҳам бар он дар гарду аз саг кам мабош,
Бо саги Қаҳф ар шудастӣ хоҷатош. *Румӣ*

Нафас, к-ӯ хоҷатоши зиндагонист,
Вале парвардаи боди хазонист... *Низомӣ*

**ХУБ** خوب **1.** нағз, нек; *муқобили* **бад** I.

Сараш рост баршуд чу сарви баланд,
Ба гуфтори хубу хирад корбанд... *Фирдавсӣ*

**2.** хушрӯ, зебо.

Аз пагаҳ пеши рухи хуби`ту рақсон шудаам,
Ки чунин одати хуршедпарастон бошад. *Шамси Табрезӣ*

**3.** *ба шакли ҷамъ* **хубон** занҳо ё духтарҳои хушрӯ.

Ҷомӣ зи ишқи хубон гар гуфт: Тавба кардам,
Ин нукта бишнав аз ман: Зинҳор машнав онро. *Ҷомӣ*

Хубони порсигӯ бахшандагони умранд,
Соқӣ, бишорате деҳ пирони порсоро. *Ҳофиз*

**4.** *маҷ. сахт, мустаҳкам, маҳкам.*

Фаридун фиристод зӣ ман паём,
Бигустурд пешам яке хуб дом. *Фирдавсӣ*

**5.** ҳа, оре; майлаш, бигузор.

**ХУБКОР** خوب‌کار касе, ки хубӣ мекунад.

На равост зишт кардан ба ҷазои хубкорон,
Дили ман чӣ кард бо ту, ту ҳамон ба ҷои ман кун. *Саъдӣ*

**ХУБМАНЗАР** خوب‌منظر хушнамуд, хушшакл, хубсурат.

Шахсам ба чашми оламиён хубманзар аст
В-аз хубси ботинам сари хиҷлат ниҳода пеш. *Саъдӣ*

**ХУБОНӢ** خوبانی зардолуе, ки бо мағзи бодом хушконида шудааст; *киноя аз* лаби хурморанг.

Дӯш аз себи занахдонаш гирифтӣ баҳрае,
Аз лаби лаълаш туро имрӯз хубонӣ бас аст. *Туғрал*

**ХУБОТ** *а.* خباط девонагӣ.

Эҳтиёташ кард аз саҳву хубот,
Чун қазоояд, чӣ суд аз эҳтиёт?! *Румӣ*

**ХУБРУХ** خوب‌رخ хубрӯй, хушрӯй, хушсурат.

Ба беша яке хубрух ёфтанд,
Пур аз ханда лаб ҳар ду биштофтанд. *Фирдавсӣ*

Ба пеши ҷавон омаду зад навид
Аз он хубрух духтари норасид. *Савдо*

**ХУБРУХСОР** خوب‌رخسار хушрӯ, хубрӯ, хубрух, зеборух.

Шукуфта лолаи нӯъмон ба сони хубрухсорон,
Ба мушк-андар зада дилҳо, ба хун-андар зада сарҳо. *Манучеҳрӣ*

Ҷавонон хуррамандy хубрухсор
Ва лекин дар вафо бо кас напоянд. *Саъдӣ*

***ХУБРӮ(Й)*** خوب‌رو(ی) *хушрӯй, зебо, ҷамил.*

Писар буд мар-ӯро яке хубрӯй,
Ҳунарманду ҳамчун падар номҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ХУБС** *а.* خبث бадтинатӣ; бадӣ, бадҷинсӣ; палидӣ, нопокӣ.

Эй Димна, ту аз он ҷумлаӣ, ки хубси замири ту бар хавос равшан аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба хубс** бо нияти бад, бо мақсади палидона.

Вазир андар ин шаммае роҳ бурд,
Ба хубс ин ҳикоят бари шоҳ бурд. *Саъдӣ*

**ХУБСИРИШТ** خوب‌سرشت покзот; некӯсиришт, нексират, дорои хислатҳои нек.

Ҳар чӣ гуфтӣ зи рои хубсиришт,
Хиради мо ба хушу мағз навишт. *Низомӣ*

Чун оина муқобили ҳар неку бад машав,
Гуфти кадом хубсиришт имтиёз кун. *Савдо*

**ХУБФАРҶОМ** خوب‌فرجام коре, ки оқибаташ нек аст, касе, ки оқибати кораш нек аст.

Бараш тангдасте ду ҳарфе навишт,
Ки эй хубфарҷоми некӯсиришт! *Саъдӣ*

**ХУБХАД** خوب‌خد хубрӯ, хубрухсор, нексурат.

Он дигарро хонд ӯ ҳам хубхад,
Ҳам надод онро ҷавобу тан бизад. *Румӣ*

**ХУБЧЕҲР(А)** خوب‌چهر(ه) хушрӯ, зебо, соҳибҷамол, соҳибҳусн.

Басе хубчеҳра бутони Тароз,
Гаронмоя аспону ҳар гуна соз. *Фирдавсӣ*

**ХУБӢ** خوبی 1. нағзӣ, некӣ; некӯӣ; *муқобили* **бадӣ.**

Сарон як ба як посух оростанд,
Ҳама хубию оштӣ хостанд. *Фирдавсӣ*

**2.** хушрӯӣ, зебоӣ, ҳусну ҷамол.

Маро ҳамчун ин чеҳра гулфом буд,
Булӯринам аз хубӣ андом буд. *Саъдӣ*

Гӯшвори зару лаъл арчи гарон дорад гӯш,
Даври хубӣ гузарон аст, насиҳат бишнав! *Ҳофиз*

Буте фаррухрухе, фархундарое,
Ба шаҳристони хубӣ подшое. *Убайди Зоконӣ*

Бале, мева зи мева ранг гирад,
Зи хубон хубрӯ хубӣ пазирад. *Ҷомӣ*

**ба хубӣ** бо лутфу меҳрубонӣ.

Зи ҳар чиз, к-аз ман ба хубӣ бихост,
Суханҳо бар ӯ барниҳодем рост. *Фирдавсӣ*

**ХУВОРА** خواره таом, ғизо; нӯшиданӣ.

Чу қурсаи ҷаву сирка намерасад ба Масеҳ,
Куҷо расад ба ҳаворӣ хувораву ҳалво. *Хоқонӣ*

**ХУД** خود 1. *ҷонишин* хеш, хештан; 2. ба ҷои ҷонишинҳои шахсӣ низ кор фармуда мешавад.

Агар худ бимонӣ ба гетӣ дароз,
Зи ранҷи тан ояд ба рафтан ниёз. *Фирдавсӣ*

Боре ба умр як хабаре ёбаме зи ту,
Чун нест аз ҳавои ту аз худ хабар маро. *Анварӣ*

Бояд ки худ ба сифати адлу инсоф ва амонату диёнат муттасиф бошад. *Аҳмади Дониш*

**3.** баъзан дар ҷумла маъноҳои аслан, асосан, ҳақиқатанро ифода мекунад.

Ё вафо худ набуд дар олам,
Ё магар кас дар ин замона накард. *Саъдӣ*

Дилам рафту зи ту коре наёмад,
Маро бо ин фузулӣ худ чӣ кор аст?! *Анварӣ*

Ҷуз лутфу ҷуз ҳаловат худ аз шакар чӣ ояд,
Ҷуз нур пахш кардан худ аз қамар чӣ ояд?!
*Шамси Табрезӣ*

◇ **худ ба худ, ба худи худ** ба майли худаш, бе сабаби берунӣ.

...Тақозо ба худи худ барҳам хӯрд.
*Аҳмади Дониш*

Ин ҷумла худ ба худ бардошта шавад.
*Аҳмади Дониш*

**худро баланд кашидан** мағрур шудан, худситоӣ кардан.

Чунин ки зулфи ту худро кашидааст баланд,
Ба дастгирии афтодагон кӣ пардозад? *Соиб*

**худро гирифтан** худро вазнин нигоҳ доштан, худро ба даст гирифтан, худдорӣ кардан.

То қиёмат натавонист гирифтан худро,
Ҳар кӣ лағзид зи наззораи симинбаданон. *Соиб*

**худро ҷамъ кардан** (*ё* **сохтан**) а) худдорӣ кардан аз ҳаракату рафторҳои бемаънӣ; б) хотирҷамъ шудан.

Дил дар он зулфи шикорандоз худро ҷамъ кард,
Қабки ман дар чангали шаҳбоз худро ҷамъ кард.
*Соиб*

Дар ин дарьёи пурошӯб худро ҷамъ чун созам,
Ки ваҳшат мекунад аз якдигар чун мавҷ аъзоям.
*Соиб*

**худро ба обу оташ задан** барои расидан ба мақсад ҳар чорае, ҳатто чораҳои хатарнокро кор фармудан.

Чу обу оташи рӯи туро мушоҳада кард,
Дилам зи ишқи ту худро ба обу оташ зад.
*Салмони Соваҷӣ*

**аз худ баромадан** аз ҳад зиёд рӯҳбаланд шудан, аз ҳад зиёд ба ҳаяҷон омадан.

Соиб, зи худ баройи, ки шарти тариқи ишқ
Гоми нахуст аз худии худ гузаштан аст. *Соиб*

**аз худ даргузаштан** ҷон фидо кардан, худро қурбон кардан.

Агар марди роҳӣ, зи худ даргузар,
Ба манзилгаҳи бехудӣ баргузар. *Хоҷу*

**аз худ кардан** ба худ наздик кардан, моил гардонидан.

Такаллуф макун дар сулуке, ки дорӣ,
Чу хоҳӣ, ки аз худ кунӣ меҳмонро. *Соиб*

**аз худ шудан** аз они худ шудан, наздик шудан.

Дилбар ҳанӯз моро аз худ намешавад,
Бо ӯ чӣ кард шояд, бо ӯ кӣ гуфт ёрад? *Анварӣ*

**ба худ супурдан** мағрур будан; **бар худ болидан** фахр кардан, сарафроз шудан.

Зи килки ман замини хушк, Соиб, сунбулистон шуд,
Ки чун мутриб бувад тардаст, бар худ чанг меболад. *Соиб*

**бар** (*ё* **ба**) **худ печидан** алам ва дард кашидан, дар азоб мондан, дар тобу таб афтодан.

Вазир аз он суханони парешон яқин донист, ки давлати эшон [аббосиён] мунқатеъ хоҳад шуд ва чун дар замони вазорати ӯ инқитоъ меёфт, чун мор бар худ мепечид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чанд печӣ ба худ аз воситаи дилтангӣ,
Қути дил чанд кунӣ баҳри худ аз хуни ҷигар.
*Мулҳам*

(**ноз**) **бар худ чидан** такаббуру ғурур кардан.

Ин латофат не суман дорад, на барги ёсуман,
Мекунад бар тан гаронӣ нози бар худ чидааш.
*Мӯҳсини Таъсир*

Мерасад аз инқилоби даҳр бар худ чидаро
Он қадар рухсат, ки киштиро зи тӯфон мерасад.
*Мӯҳсини Таъсир*

**бар худ шикастан** нозидан ва мағрур шудан; **дар худ гум шудан** аз худ рафтан, бетоқат шудан.

Зи ҳаҷраш баски дар худ гум шудам, огоҳияш набвад,
Ки ҳар шаб ӯ куҷову ман куҷову дил куҷо бошад?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**худатро хаста бибин, рафиқатро мурда** *зарб.* агар ту аз ҳамсӯҳбатии ман ба танг омада бошӣ, ман аз ту сахттар дар тангӣ ҳастам; аҳволи дигаронро аз аҳволи худат беҳтар ҳисоб накун; **худаш ҳасту ду гӯшаш** дар бораи касе гуфта мешавад, ки аз корҳои ҷамъият дур буда, танҳо зиндагӣ мекунад, як сару ду гӯш.

**ХУДБИН** خودبین касе, ки танҳо манфиати худро дар назар дорад.

Яке он, ки дар нафс худбин мабош,
Дигар он, ки дар ҷамъ бадбин мабош. *Саъдӣ*

Сайидо, дар шаҳри мо худбин надорад эътибор,
Раҳ мадеҳ дар сӯҳбати худ зинҳор оинаро.
*Сайидо*

**ХУДБИСӮЗ** خودبسوز *ниг.* **худисӯз.**

**ХУДДОМ** *а.* خدام *ҷ.* **ходим.**

Ба дӯстии ӯ иқрор кардам ... ва аз ҷумлаи худдоми ӯ шудам. *Авфӣ*

Як нафар аз худдомаш як рӯз хидмате мувофиқи мароmaш ба ҷо овард. *Садри Зиё*

**ХУДДОРӢ** خودداری бурдбори, таҳаммул, худро набохтан, худро ба даст гирифтан.

Таҳаммул ҷавҳари худдорӣ мебохт,
Зи шаш сӯ нола бар боми фалак тохт. *Ҳоҷӣ*

Ҳамин ки аз дур намудор гардиданд, ҳама беихтиёр дар ханда шуданд, ночор бинобар бузургии қадру рифъати манзалаташон худдорӣ мекарданд, пинҳонӣ механдиданд. *Садри Зиё*

**ХУДЕШ** خدیش *ниг.* **хадеш.**

**ХУДИСӮЗ** خودیسوز оташкадаи калон дар Озарбойҷони қадим.

Дар он хитта буд оташе сангбаст,
Ки хондӣ Худисӯзаш оташпараст. *Низомӣ*

**ХУДКАРДА** خودکرده кардаи худ, коре, ки худи кас кардааст ва ҳеҷ каси дигар сабабгор ва ё гунаҳгор нест.

Ба дил гуфт: Худкардаро чора нест,
Ба кас-бар аз ин ҳеҷ беғора нест. *Фирдавсӣ*

Бо худ аз рӯи ҷаҳл бад карда,
Оҳ аз ин корҳои худкарда. *Авҳадӣ*

**ХУДКОМ||ХУДКОМА** خودکام||خودکامه худраъй, худрой, худсар, якрав.

Ҳамесуфт Ковуск худкома мард,
На гарм озмуда зи гетӣ, на сард. *Фирдавсӣ*

**ХУДМАНИШӢ** خودمنشی **худхоҳӣ,** худбинӣ.

Худманишӣ кори халақ кардан аст,
Хасмии худ ёрии ҳақ кардан аст. *Низомӣ*

**ХУДНАМОӢ** خودنمائی худро беш аз он, ки ҳаст, нишон додан.

Чу зӯроварӣ, худнамоӣ макун,
Бар афтода зӯрозмоӣ макун. *Саъдӣ*

Худситоӣ накардаам ҳаргиз,
Худнамоӣ накардаам ҳаргиз. *Мушфиқӣ*

**ХУДО(Й)** خدا(ی) **1.** *д.* зоти мавҳуми олӣ, ки дар ақидаи аҳли дин [illegible] ҷаҳон ва ҷаҳониёнро офарида ва ҳамаро идора мекунад, аллоҳ, илоҳ, холиқ, парвардигор, яздон.

Худоё, рост гӯянд: Фитна аз туст
Вале аз тарс натвонам чағидан. *Носири Хисрав*

Худоё, ту шабрав ба оташ масӯз,
Ки раҳ мезанад систонӣ ба рӯз. *Саъдӣ*

**2.** соҳиб, молик.

**ХУДОВАНД** خداوند **1.** худо; **2.** соҳиб, молик.

Худованди мол дари хона бикшод ва аз мол нишон надид. *Авфӣ*

**худованди неъмат одами** бой, давлатманд.

Каримонро ба даст-андар дирам нест,
Худовандони неъматро карам нест. *Саъдӣ*

**худованди тадбир соҳиби тадбир.**

Худованди тадбиру фарҳангу ҳуш
Нагӯяд сухан, то набинад хамӯш. *Саъдӣ*

**худованди ҷону хирад** *киноя аз* худо.

Ба номи худованди ҷону хирад,
К-аз ин бартар андеша бар нагзарад. *Фирдавсӣ*

**3.** подшоҳ, султон.

**ХУДОЙ** خدای *ниг.* **худо(й).**

**ХУДОЙГОН** خدایگان подшоҳи бузург, подшоҳи **муқтадир.**

Худойгони вазирони машриқу мағриб,
Ки дар вазорат соҳибшариати вузарост. *Анварӣ*

**ХУДОЙНАМО** خدای‌نما: **оинаи худойнамо** *киноя аз* оинаи росту дуруст.

Дар рӯи худ тафарруҷи сунъи худой кун,
К-оинаи худойнамо мефиристамат. *Ҳофиз*

**ХУДПАРАСТ** خودپرست касе, ки худро бисёр дӯст медорад, худхоҳ, худбин ва мутакаббир.

Худпарастон гар ба симу зар тафохур мекунанд,
Ифтихори мо ба сими ашку рӯи чун зар аст.
*Исмат*

Он бут намуд акси рухи худ дар оина,
Ман бутпараст гаштаму ӯ худпараст шуд. *Ҷомӣ*

**ХУДПИСАНД** خودپسند худбин, худпараст, калонгир, мутакаббир.

Қадам чун зад ба роҳи нақшбандон,
Қалам зад дар ливои худписандон.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ХУДРОЙ** خودرای **1.** худсар, якрав.

Ҳар ки насиҳати худрой мекунад, ӯ худ ба насиҳатгаре муҳтоҷ аст. *Саъдӣ*

Ёр худрой асту ман дар кори худ бечораам,
Ҳар чӣ фармояд, ба ҷони худ надорам **ихтиёр.**
*Мушфиқӣ*

**2.** *ниг.* **худписанд.**

Мапӯшон рӯи худ, эй шӯхи худрой,
Ту чашмӣ, чашм бар ушшоқ бикшой.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ХУДРУСТ||ХУДРУСТА** خودرست||خودرسته худ аз худ рӯида, табиӣ, он чӣ худ ба вуҷуд омадааст.

Ба кор-андараш ноижа суст буд,
Занаш гуфт, к-он сусти худруст буд. *Фирдавсӣ*

...Гуфтам, ки бирав, ду зулфи ёрам бингар,
Барбаста дигар бошаду худруста дигар. *Ҳилолӣ*

**ХУДРӮ(Й)** خودرو(ی) чизе, ки худ аз худ мерӯяд, табиӣ, ёбой.

Дарахтони бисёр аз анор ва анҷир буд, ки бештар худрӯй буд. *Носири Хисрав*

Ту аз набот гарав бурдаӣ ба ширинӣ
Ба иттифоқ, валекин наботи худрӯӣ. *Саъдӣ*

Гар акси рухаш бар чаман афтад рӯзе,
Аз хок ҳама лолаи худрӯӣ бирӯяд. *Убайди Зоконӣ*

**ХУДСАР** خودسر касе, ки ба фикри дигарӣ эътибор надода рафтор мекунад, худраъй, мустабид.

Дӯш бар базми ту дидам зи дили худсари хеш
Он чӣ парвона надидаст зи болу пари хеш.
*Абӯтолиби Калим*

**ХУДСИТОЙ** خودستائی худтаърифкунӣ, лофзанӣ, лофу газоф.

Некномӣ хоҳӣ, эй дил, бо бадон суҳбат мадор,
Худситоӣ, ҷони ман, бурҳони нодонӣ бувад. *Ҳофиз*

**ХУДСОЗӢ** خودسازی зоҳири худро оростан; дуруст кардани хулқу рафтор, дуруст кардани корҳои худ.

Ҳар кӣ авқоти гиромӣ сарфи худсозӣ кунад,
Хонааш соз аст, чун ҷон хонапардозӣ кунад. *Соиб*

Бисьёр воқеъ шуда, ки душман ба андак худсозӣ мурочаат намуда, бар лашкари хасм ғолиб шудааст. *Аҳмади Дониш*

**ХУДУ** خدو оби даҳан, туф; **худу андохтан** туф кардан.

Ӯ худу андохт бар рӯи Алӣ,
Ифтихори ҳар набию ҳар валӣ. *Румӣ*

**ХУДУК** خدوک *ниг.* **хазук.**

**ХУДФИКАН** خودفکن касе, ки худаш танҳо асп метозонад, яккатоз.

Чу бар рахши исьён шавам худфикан,
Инонам ба дасти карам боззан. *Зуҳурӣ*

**ХУДФУРӮШ** خودفروش касе, ки худ ва ё хешу табори худро таъриф мекунад ва бузург нишон медиҳад.

Бар дари майхона рафтан кори якрангон бувад,
Худфурӯшонро ба кӯи майфурӯшон роҳ нест. *Ҳофиз*

**ХУДФУРӮШӢ** خودفروشی худситоӣ; **худфурӯшӣ кардан** худро таърифу тавсиф кардан, худнамоӣ ва худситоӣ кардан.

Худфурӯшӣ накунам, лек зи даъвӣ холӣ
Набувад он ки ҳунарманду суханвар бошад. *Шоҳин*

**ХУДШИКАН** خودشکن **1.** чизе, ки худ ба худ мешиканад; **2.** *маҷ.* фурӯтан, хоксор.

**ХУДЪА** *а.* خدعه макр, ҳила.

Умарои Бухоро дар ҳаққи ӯ макрҳо ва худъаҳо андешиданд. *Аҳмади Дониш*

**ХУДӢ** خودی **1.** мансуб ба худ 1; **2.** худписандӣ, манманӣ.

Сабӯи бода ба каф гиру аз худӣ бигузар,
Бикун ба зери қадам зӯҳди худнамоиро. *Имло*

**3.** вуҷуд, ҳастӣ.

Ҳиҷоби худӣ баргирифта зи роҳ,
Зи худ рафтаву карда бехуд нигоҳ. *Хоҷу*

Аз худии худ надорам ҳам хабар,
Нест аз ҳастӣ сари мӯям асар. *Румӣ*

**ХУЗРАТ** *а.* خضرت кабудӣ, сабзӣ.

Дар айвони базм... гулшани омоли дӯстонро хузрат бахшидӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз хузрати азҳор чун саҳни бӯстон [шуд]. *Авфӣ*

**ХУЗӮЪ** *а.* خضوع фурӯтанӣ, хоксорӣ, шикастанафсӣ.

Аз сари меҳру сафо асту хузӯъ
Ҳаққи он кас, ки бад-ӯ дорам руҷӯъ. *Румӣ*

Ва чун ӯро бинанд, аз тавозӯъ ва хузӯъ дақиқае мӯҳмал нагузоранд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ХУК** خوک ҳайвони хонагӣ ва ваҳшӣ, ки гӯшту равғани зиёд медиҳад.

Хук чун дид ба дашт-андар тоза паи шер,
Гарш ҷон бояд, аз он сӯ накунад ҳеҷ нигоҳ. *Фаррухӣ*

**ХУКБИНӢ** خوک‌بینی он кӣ биниаш ба бинии хук монанд аст (дар мавриди ҳақорат ва дашном гуфта мешавад).

Ҳам он хукбиниву хобидачашм
Дил оганда дорад ту гӯӣ ба хашм. *Фирдавсӣ*

**ХУЛА** خله *ниг.* **хала I.**

**ХУЛАТО** *а.* خلطا *ҷ.* **халит.**

Бисьёре аз хулато, яъне шурако, бар якдигар зулм мекунанд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУЛАФО** *а.* خلفا *ҷ.* **халифа.**

Баъд аз ман кори пешвоии уммат аз они хулафои ман бошад. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Надонистаӣ, ки аз хулафо ва ҳукком сухан познапурсанд. (3) *Авфӣ*

**ХУЛД** *а.* خلد **1.** бақои доим ва ҳамешагӣ, ҷовидонӣ; **2.** *д.* биҳишт, ҷаннат, фирдавс.

Шунидам, ки дар хулд каждум набошад,
Чаро бо рухи туст доим муҷовир. *Мантиқӣ*

**хулди барин** биҳишти аъло.

Аз сари ихлос кардам остони ӯ ватан,
Хоки кӯяш беҳтар аз хулди баринам кардаанд. *Туғрал*

**ҳашт хулд** ҳашт боғи биҳишт.

Гадои кӯи ту аз ҳашт хулд мустағнист,
Асири банди ту аз ҳар ду олам озод аст. *Ҳофиз*

**ХУЛДИСТОН** خلدستان биҳишт, ҷаннат.

То ҳуруфаш ҷумла аҳлу ҷон шаванд,
Сӯи хулдистони ҷон паррон шаванд. *Румӣ*

**ХУЛЛАТ** *а.* خلت дӯстӣ, рафоқат, самимият.

Вай ӯро халили хеш хонд ва ба хуллат бар вай гувоҳӣ дод. *«Таърихи Табарӣ»*

**ХУЛУВ(В)** *а.* خلو холишавӣ; холигии ҷой.

Элчӣ назди Қобус фиристода аз хулувви арсаи вилоят ва қуввати Фахруддавла эълом кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУЛӮД** *а.* خلود ҳамеша будан, бардавом будан; ҳамешагӣ, абадият, ҷовидонӣ.

Эй дар ҷаҳон яқин шуда осори хайри ту,
Андар хулуди зикри ту касро гумон намонд. *Ломеӣ*

Ҷаҳон чу хулди барин шуд ба даври савсану гул,
Вале чӣ суд, ки дар вай на мумкин аст хулуд. *Ҳофиз*

**ХУЛУС** *а.* خلوص холисӣ, соддагӣ, покӣ, самимият, дӯстии бо вафо.

Дар хулуси манат ар ҳаст шаке, таҷриба кун,
Кас иёри зари холис нашиносад чу маҳак. *Ҳофиз*

Ва аз сари сидқи муволот ва хулуси мувоҳот дар тахти рояти фатҳояти ӯ равон шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХУЛУҚ** *а.* خلوق *ниг.* **халуқ.**

**ХУЛФ** *а.* خلف вафо накардан ба ваъда.

Насӯзам аз ғам, инам мегудозад,
Ки хулфи ваъда бадномат бисозад. *Низомӣ*

**ХУЛҚ** *а.* خلق хӯй, одат, табъ; рафтору кирдор; сират.

Хулқи писандидаи ӯ дар айёми аморат ... нагашт.
*Авфӣ*

Хулқу тавозӯъ, ки зи мастон бувад,
Шӯъбадаи бодапарастон бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

Гуфт: Аз хулқи некӯи ту эмин будам, ки маро наранҷонӣ. *Аҳмади Дониш*

**хулқу адаб** одоб, ахлоқи хуб.

Ёд бод он, ки дар он базмгаҳи хулқу адаб,
Он ки ӯ хандаи мастона задӣ, саҳбо буд. *Ҳофиз*

**ХУЛҚОН** *а.* خلقان *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **халақ; 2.** кӯҳна, фарсуда.

Куҳан кунад ба замоне ҳамон куҷо нав буд,
Ва нав кунад ба замоне ҳамон, ки хулқон буд.
*Рӯдакӣ*

На ҳаргиз лоҷарам бар даргаҳаш бинӣ яке банда,
На ҳаргиз лоҷарам бар танш ёбӣ ҷомаи хулқон.
*Ломеӣ*

Хилъати султон агарчи азиз аст, ҷомаи хулқони худ аз он баиззаттар. *Саъдӣ*

**ХУМ(М)** خم **1.** кӯзаи калони гилӣ (сафолӣ) барои нигоҳ доштани об, шароб ва дигар чизҳои моеъ.

Дилам аз хумми фано ҷоми мусаффо задааст,
Ҳимматам санг-бар ин соғари мино задааст. *Ҷомӣ*

**2.** нақора, табл.

Бифармуд, то бар дараш говдум
Заданду биҷӯшид рӯина хум. *Фирдавсӣ*

◇ **хуми осмон** қуббаи осмон; **хуми ҳафтҷӯш** табле, ки аз ҳафт филизи ба ҳам ҷӯшида сохта шудааст.

Баромад хурӯши хуми ҳафтҷӯш,
Бурун бурд хуш аз димоғи сурӯш. *Ҳотифӣ*

**хуми рангрезӣ баргаштааст** *зарб. киноя аз* паҳн шудани хабарҳои дурӯғ; **ин хуми рангрезӣ нест** *зарб.* ин кор осон нест, ки ба тезӣ анҷом ёбад.

**ХУМИСТОН||ХУМСИТОН** خمستان||خمستان ҷое, ки хумҳои май гузошта мешавад.

Эй шаробӣ, ба хумистон раву бардор калид,
Дари ӯ бозкуну рав ба бари хумми набид.
*Манучеҳрӣ*

Ошиқе тавбашикаста ҳамчу ман
Аз тавофи хумситон омад бирун. *Хоқонӣ*

Тарҳи айше гар кунам аз хомаи ҳайратнигор,
Сад хумистон нашъа дар як соғари гул бастаам.
*Савдо*

**ХУММ** خم *ниг.* **хум(м).**

**ХУМОР** *а.* خمار ҳолати баъд аз мастӣ; дарди саре, ки баъд аз мастӣ ҳис карда мешавад.

Хумор аст анҷоми мастии май. *Зарбулмасал*

Агар ба майкада рафтем, узри мо бипазир,
Ки бода хӯрдани моро хумор шуд боис. *Ҳилолӣ*

◇ **чашми хумор** (*ё* **хаммор**) чашми дилфиреб, чашми фаттон, чашми пурноз, ки ба чашми одамони хуморнок монанд аст.

Нарм-нармак сӯи рухсораш нигар,
Чашм бикшо, чашми хамморaш нигар.
*Шамси Табрезӣ*

**хумор шикастан** хуморро паст кардан.

Ё маро бар дари майхонаи он моҳ баред,
К-ин хумори ман аз он ҷо, ҳам аз он ҷо шиканам.
*Хоқонӣ*

Гарчи аз хатти муанбар дар сиёҳӣ ғута зад,
Метавон з-он лаб хумори оби ҳайвонро шикаст.
*Соиб*

**ХУМОРИН** خمارين хуморолуд, пурхумор; ◇ **хуморин наргис** *киноя аз* чашми дилфиреб (-и маъшуқа).

Лаб аз боди нафас афгор гашта,
Хуморин наргисаш бемор гашта. *Убайди Зоконӣ*

Хуморин наргисонро кард пуроб,
Ба гул баррехт марвориди хушоб.
*Фахриддини Гурганӣ*

**ХУМОРИШИКАН** خمارى‌شكن *ниг.* **хумор(и)шикан.**

**ХУМОРКАШ** خماركش касе, ки шароби зиёд хӯрда хумор мешавад.

Салом кардаму бо ман ба рӯи хандон гуфт,
Ки эй хуморкаши муфлиси шаробзада! *Ҳофиз*

**ХУМОРОЛУД||ХУМОРОЛУДА** خمارآلود||خمارآلوده хуморнок, намуде, ки дар он асари мастӣ зоҳир аст, махсусан чашм.

Хуморолуда чашми нимбозаш,
Ҷаҳоне нимкушти ним нозаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

Хуморолуда бо ҷоме бисозад. *Зарбулмасал*

**ХУМОР(И)ШИКАН** خمارشكن||خمارى‌شكن чизе, ки хуморро аз сар дафъ мекунад.

Эй хуш он посухи талхе, ки диҳад баъд аз ҳаҷр,
Ки хуморишикан аз баъди хуморе бирасад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Оинаи хуморшикан пеши дасти туст,
Аз изтироби ташнаи дидор ғофилӣ. *Соиб*

**ХУМОРӢ** خمارى **1.** касе, ки ба мастӣ одат кардааст; бадмаст; **2.** ҳолати касалӣ ва дарди сар баъд аз мастӣ; ◇ **наргиси хуморӣ** чашми пурноз ва дилфиреб.

Харобии ман аз он наргиси хуморӣ пурс,
Ҳалоки ҷонам аз он лолаи баҳорӣ пурс.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**чашми хуморӣ** чашми пурноз ва дилфиреб.

Роҳи дили ушшоқ зад он чашми хуморӣ
Пайдост аз ин шева, ки маст аст шаробат.
*Ҳофиз*

**ХУМОХИСРАВ** خماخسرو як нав оҳанги мусиқӣ.

Ба лаҳни порсию чинию хумохисрав,
Ба лаҳни мӯяи Золу қасидаи луғзӣ. *Манучеҳрӣ*

**ХУМОҲАН||ХУМОҲОН** خم‌آهن||خم‌آهان санги сахти сиёҳи моил ба сурхӣ, ки дар қадим онро дар тиб ва дар ороиш кор мефармуданд; ақиқ.

Хуме аз хумоҳан барангехта,
Ба хумҳо сикоҳан бар ӯ рехта. *Низомӣ*

Пирӯзаранг ҳалқаи ангуштарӣ кӣ дид,
К-андар миёни ӯ зи хумоҳан бувад нигин? *Ломеӣ*

**ХУМРА** *а.* خمره **1.** хуми хурд, хумча; **2.** хуми калон, кӯзаи калон.

Об, ки аз хумраи равған хӯранд,
Ҷӯши дил аз валвалаи тан хӯранд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **хумраи пеҳзада** пире, ки аз кор зуд монда намешавад; **сари гов дар хумра мондааст** *зарб.* дар мавридҳое гуфта мешавад, ки кор ба ҳолати мушкил расида бошад ва ҳал кардани мушкилӣ душвор бошад.

**ХУМС** *а.* خمس **1.** панҷьяк, як аз панҷ.

Гар тавонӣ, дарравӣ, берун кашӣ,
Хумс бидҳам ман туро бо дилхушӣ. *Румӣ*

**2.** панҷьяки даромад, ки мувофиқи қонуни шариат одамони бой бояд ба қашшоқон диҳанд; панҷьяки ғаниматҳое, ки дар ҷанг ба даст омадааст ва бояд ба одамони камбағали авлоди пайғамбар бирасад.

Бисьёр ғанимат ёфт ва қисмат намуд ва хумс берун кард. *«Таърихи Табарӣ»*

**ХУМСИТОН** خمستان *ниг.* **хумистон.**

**ХУМУД** *а.* خمود **1.** хомӯш шудан, хомӯш шудани оташ.

То ғоят хумуд бар он [оташ] роҳ наёфта.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** кам шудан, фурӯ нишастан.

Ва аммо хумуди шаҳват дар тарафи нафрат аст.
*Насириддини Тӯсӣ*

**3.** хомӯшӣ, сукут; беҳушӣ.

**ХУМУЛ** *а.* خمول **1.** гумномӣ, зиллат, пастӣ, беномуншонӣ.

Ман ба тарбият ... аз ҳазизи хумул ба авҷи қабул расидам. *Авфӣ*

З-он ки хушку он бувад, к-ӯ дар хумул
Бошад аз бадхӯю бадтабъон ҳамул. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* торикӣ, зулмат.

Қасеро, ки гетӣ зи чоҳи хумул
Барорад, расонад ба авҷи қабул ...
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба воситаи ... инзивои мо дар завоёи хумулу гумномӣ халале фоҳиш ба муҳиммоти мулк роҳ ёфта. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУМХОНА** خمخانه майхона, майкада, шаробхона.

Ҳеҷ касро аз хумхонаи дунёе ҷуръае надиҳанд, ки сармасту бебок нашавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Хирқаи зӯҳди маро оби харобот бибурд,
Хонаи ақли маро оташи хумхона бисӯхт. *Ҳофиз*

Яке аз мулук бифармуд, то хумхонаи хамморон бишикастанд. *Аҳмади Дониш*

**ХУН** خون моеи сурхранг, ки дар рагҳои инсон ва ҳайвон ҷараён дорад ва моддаҳои зарурро ба бофтаҳои бадан мерасонад.

Аз таъсироти Моҳ он аст, ки ҳайвонотро дар вақти зиёдатии Моҳ уруқ, яъне рагҳо, мумталӣ бошад аз хун. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**хун гирифтан** а) раг задан, ҳаҷомат кардан; б) қасос гирифтан, ниқор гирифтан.

Хӯрд хуни ману аз тангии фурсат, Соиб,
Хуни худро нагирифтам зи лаби ёр, дареғ! *Соиб*

◇ **хуни дида** *киноя аз* гирьяи пурсӯзу гудоз.

Ғамдидае, ки хоҳад шарҳи ғами Ҳилолӣ,
Аз хуни дидаи худ рангин кунад рисола. *Ҳилолӣ*

Мушфиқиро ранги хуни дида аз доман нарафт,
Гарчи мешӯяд ба ранги лола ин хунобро.
*Мушфиқӣ*

**хун зи дида фишон** аз чашм ашки пурсӯзу гудоз резон (дар ҳолати гиристани бо алам).

Биҷастам ман аз бим аз пешашон,
Бад-ин бешаам хун зи дида фишон. *Фирдавсӣ*

**хуни дили хок** а) лаъл; б) гул; сурхии гул.

Хуни дили хок зи бӯҳрони бод
Дар ҷигари лола ҷигаргун ниҳод. *Низомӣ*

**хуни донаи ангур** шираи ангур.

Ҳар кӣ ҳамчун донаи ангур бо ӯ шуд дудил,
Рехта хунаш чу хуни донаи ангур бод. *Анварӣ*

**хуни духтари раз** *ниг.* **хуни раз(он).**

Ту хуни духтари раз хӯр, ки бе ту даври фалак
Пиёла бар кафи айём беҳисоб ниҳад. *Бадри Чочӣ*

**хуни Исьёвушон** (*ё* **Сиёвуш, Сиёвушон**) а) як навъ гиёҳест.

Гиёро диҳам ман кунунат нишон,
Ки хонӣ ҳаме хуни Исьёвушон. *Фирдавсӣ*

б) май, шароби сурх.

Субҳ дамид, соқиё, тавба чу зулф даршикан,
Хезу ба ҷоми хисравӣ хуни Сиёвушон фиган.
*Амиди Лӯбакӣ*

в) равшании субҳ ва сурхии шафақ; г) *мус.* яке аз оҳангҳои қадимӣ.

Чу захма рондӣ аз хуни Сиёвуш,
Пур аз хуни Сиёвушон шудӣ гӯш. *Низомӣ*

**хуни кабӯтар** шароби сурх.

Зи гулшан чаман гашта товусдум,
Бурун ор хуни кабӯтар зи хум. *Зуҳурӣ*

**хуни мурда** а) хуне, ки аз расидани зарбат дар ҷои зарбхӯрдаи бадан ҷамъ шуда хушк мешавад; б) чизи беҳуда.

Ҳар кас шароби он лаби ҷонбахш хӯрдааст,
Оби ҳаёт дар назараш хуни мурда аст.
*Тоҳири Ғанӣ*

**хуни нодида** хуни норехта.

Беҳтар он, ки одамӣ хуни худро бинад, чӣ хуни нодида дар бадан гандида гардад ва ҷуз натн натиҷа надиҳад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**хуни ноҳақ** хуне, ки ба ноҳақ рехта шудааст, хуне, ки ба рехтани он касе ҳақ надошт.

Дуздӣ ва хуни ноҳақ миёнашон ҳаром буд.
*«Таърихи Систон»*

**хуни раз(он)** *киноя аз* а) ширан ангур.

Чӣ шавад гар ману ту чанд қадаҳ бода хӯрем,
Бода аз хуни разон аст, на аз хуни шумост.
*Ҳофиз*

б) шароби ангурӣ; **хуни рангини раз** *киноя аз* шароби ангурӣ.

Биё, соқӣ, он хуни рангини раз
Дарафкан ба мағзам чу оташ ба хаз. *Низомӣ*

**хуни Сиёвуш** (*ё* **Сиёвушон**) *ниг.* **хуни Исьёвушон; хуни сиёҳ** *киноя аз* сиёҳӣ, он чӣ аз нӯги қалам вақти навиштан таровида мебарояд.

Ҳама шаб хуни сияҳ мечакад аз мижгонаш,
Хомаи Соиби савдозада савдоии кист? *Соиб*

**хуни сурохӣ** *ниг.* **хуни шиша.**

Дошт усули тараб аз қилу қол
Рехтани хуни сурохӣ ҳалол. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хуни хобида** хуни ба ҳадар рафта.

Мабодо бахти холимро насиб аз чарх бедорӣ,
Ки дорад фитнаҳо дар зери сар чун хуни хобида.
*Шафеи Асар*

**хуни хом** хуни софу холис.

Арасту ба соғар, Фалотун ба ҷом
Маи хом резанд чун хуни хом. *Низомӣ*

**хуни хум** шароби сурх.

Ё раб, чӣ нағма кард сурохӣ, ки хуни хум
Бо нағмаҳои қул-қулаш андар гулӯ бибаст. *Ҳофиз*

**хуни хурӯс** шароби сурх.

Ҳавои фохтаранг асту абри булбулфом,
Бирез хуни хурӯс, эй нигори кабкхиром. *Фалакӣ*
Боз талаб кард ба фарри ҳумой
Хуни хурӯс аз бати сурхобзой. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хуни чашм** *ниг.* **хуни дида; хуни шиша** шароби сурх; **хуни қадаҳ** шароби сурх.

Шоҳ чу аз хуни қадаҳ гашт хаш,
Дил ба ҷигаргӯша шудаш меҳркаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хуни ҷигар** ғаму ғусса, андӯх.

Зи беша ба ҳомун кашиданд саф,
Зи хуни ҷигар бар лаб оварда каф. *Фирдавсӣ*

**хун афтодан** *бар касе* зарур шудани қасос бар касе; аз сабаби куштани касе сазовори ҷазо ва интиқом шудан.

Чунин гӯянд, к-ин расми нав афтод,
Ки Ширин кушту хун бар Хисрав афтод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хун задан** а) раг задан; б) хун рехтан.

Чобуксаворе аз сафи лашкар бурун фитод,
Гар хуни дил занем ба майдон, дарег нест.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хун кам кардан** а) раг задан; б) хун рехтан.

Шоҳ бар оини худ аз ҷоми Ҷам
Хуни бадандеш ҳамекард кам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хун кардан** қатл кардан, куштан.

Бо ҳамаи дарвешӣ ҳамарӯза ҷангу адовату хун кунад. *Носири Хисрав*

Подшоҳон, ки кинакаш бошанд,
Хун кунанд он замон, ки хаш бошанд. *Низомӣ*

**хун нишондан** шикастани шиддати ҷӯшиши хун, паст кардани тезию тундии хун.

Чаро ҳавои лабат хуни ман ба ҷӯш овард,
Агар нишондани хун аз хавоси уннаб аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

**хун овардан** хун резондан; хун рехтан.

Чу шояд гирифтан ба нармӣ диёр,
Ба пайкор хун аз машоме маёр. *Саъдӣ*

**хун ошомидан** а) хун хӯрдан, хуни зиёд рехтан; б) ғаму ғусса хӯрдан; **хун рехтан** *киноя аз* куштан.

Оҳ аз он чашм, ки теғи нигаҳаш хун резад,
Хун кунад сад дилу аз ҳар мижа берун резад.
*Шоҳин*

**хун хӯрдан** а) қатл кардан, куштан.

Ҳасад мардро бар сари кина дошт,
Якеро ба хун хӯрданаш баргумошт. *Саъдӣ*

б) сахт ғамгин шудан, ғусса хӯрдан.

Ҷомиё, ҷуръае аз ҷоми фано меҳоҳам,
То бад-он шарбат аз ин хӯрдани хун бозраҳам.
*Ҷомӣ*

**хуни дил хӯрдан** азоб дидан, азият кашидан; ғаму ғусса хӯрдан.

Чу гул аз суфраи арбоби давлат хуни дил хӯрдам,
Насиби ман нашуд, чун ғунча, ғайр аз лаб газиданҳо. *Сайидо*

**хун ҷустан** *аз касе* интиқом гирифтан.

Кӣ бо ту ҳарфи шаҳидони ишқ мегӯяд?!
Кӣ хуни шабнаме аз офтоб меҷӯяд?! *Соиб*

**хуни** *касе* **дар гардани** *касе* **будан** ба қатли касе гунаҳгор будан.

То чӣ хоҳад кард охир даври гетӣ з-ин ду кор:
Дасти ӯ дар гарданам ё хуни ман дар гарданаш.
*Саъдӣ*

**хун аз рух гурехтан** *киноя аз* ранг паридан, кандани ранги рӯй.

Зард аз он гардад марди салим,
К-аз рухи ӯ хун бигурезад зи бим.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хун дар дил афтодан** дар машаққат будан, азоб кашидан; ғамгин шудан.

Якеро харе дар гил афтода буд,
Зи савдош хун дар дил афтода буд. *Саъдӣ*

**аз (сари) хуни** *касе* **даргузаштан** гуноҳ бахшидан ва хунрезӣ накардан, авф кардан.

*Маликро насиҳати ӯ судманд омад ва аз сари хуни ӯ даргузашт. Саъдӣ*

Аз ин сухан андешанок шуда гуфт: Аз хуни ту даргузаштам. *Аҳмади Дониш*

**ба хун даст олудан** хун рехтан, касеро куштан.

Муносиб чунон менамояд, ки даст ба хуни ӯ наёлоям. *«Равзат-ус-сафо»*

**ба хун ташна будан** хунрезӣ хостан, қатли касеро хостан.

Бувад нафси ту рашки нафси Фиръавн,
Ба хунат ташна он Фиръавни беавн.
*Бадрии Кашмирӣ*

**бар хуни** *касе* **аҳд бастан** барои куштани касе қасд кардан, тасмим гирифтан.

Ҳамон қосидон низ карданд ҷаҳд,
Ки бар хуни ӯ баста буданд аҳд. *Низомӣ*

**ба ҷӯш омадани хун, ҷӯш задани хун** рағбату шавқи зиёда аз ҳад ҳосил шудан.

Хун ҷӯш ҳамезанад ба хокам,
Аз куштаи худ макун фаромӯш. *Урфӣ*

**ХУНАФШОН** خون‌افشان хуншор, хунолуд, хунбор.

Сару рӯяшон тамоман хунафшон, либосҳо ҳама дарида... ба шиддат гурезон омаданд. *Садри Зиё*

**ХУНБ** خنب хум.

Гӯши сӯфӣ дил асту чашмаш ҷон,
Бодаи сӯфиён зи хунби худост. *Шамси Табрезӣ*

**ХУНБА** خنبه хуми калони аз гил ё чӯб сохташуда, ки дар он ғалла ё орд ва ғ. нигоҳ медоранд.

Сутурвор бад-ин сон гузоштам ҳама умр,
Ду чашм сӯи ҷаву дил ба хунбаву риҷол.
*«Луғати фурс»*

Хумму хунба пур, зи андӯҳ дил тиҳӣ,
Заъфарону наргису беду биҳӣ. *Рӯдакӣ*

**ХУНБАК** خنبک 1. *ниг.* **тунбак.**

Гӯяд ӯ маҳбуси хунб аст ин танам,
Чун май андар базм хунбак мезанам. *Румӣ*

2. мувофиқи оҳанг ба ҳам задани кафҳои даст ва задани ангуштҳо ба чизи сахте.

**ХУНБАҲО** خونبها чиз ё пуле, ки ба ивази хуни одами куштшуда ба ворисони ӯ медиҳанд.

Бӯсест хунбаҳои ману лаъли ӯ маро
Сад бор кушту менадиҳад хунбаҳо ҳанӯз.
*Убайди Зоконӣ*

Гаҳе, ки теғ занӣ, даст деҳ, ки бӯса занам,
Ки дастбӯси ту он лаҳза хунбаҳои ман аст. *Ҷомӣ*

**ХУНБОР** خونبار хунрез, хунолуд, хуншор; **дидаи хунбор** чашми сахт гирьянда.

Гарде аз раҳгузари дӯст ба кӯрии рақиб
Баҳри осоиши ин дидаи хунбор биёр. *Ҳофиз*

З-ашки хунин сурхрӯиҳост пеши мардумам,
Ҳақгузорӣ чун кунам ин дидаи хунборро? *Ҷомӣ*

Суроҳӣ хуноб аз дидаи хунбор мерехт. *Восифӣ*

**ХУНГАШТА** خون گشته хуншуда, хунолуд.

Моҷарои дили хунгашта нагӯям ба касе,
З-он ки ҷуз тири ғамат нест касе ғамсозам. *Ҳофиз*

**ХУНГИР** خون گير: **хунгир шудан** барои хуни ноҳақ ба ҷазо гирифтор гардидан.

Хунӣ хунгир шавад. *Зарбулмасал*

**ХУНГИРИФТА** خون گرفته 1. ба аҷал наздик расида, ба марг наздик шуда; 2. ба сабаби рехтани хуни ноҳақ ба балое гирифтор шуда.

Рақиб гӯядам: Эй хунгирифта, чашм бубанд!
Чу ошиқам мани мискин ба рӯи ӯ, чӣ кунам?
*Хисрави Деҳлавӣ*

Марез ашки ман, эй чашми хунгирифта, ки хоҳам
Кунам нисори раҳаш ин дури насуфтаи худро.
*Ҷомӣ*

**ХУНИН** خونين 1. хунолуд, оғушта ба хун.

Чу хунин шавад дасти гулчин зи хор,
Зи хун баргҳо сар занад ғунчавор. *Туғро*

2. *маҷ.* сурх, ба ранги хун.

Манучеҳр бинҳод тоҷи каён,
Бибасташ ба зуннори хунин миён. *Фирдавсӣ*

◇ **оҳи хунин** оҳи бисьёр ғамнок, оҳи бисьёр сахт.

Дилеву сад ҳазорон оҳи хунин,
Зи ҳад бигзашт алҳақ мотами дил. *Анварӣ*

**ХУНИНДИЛ** خونين دل *киноя аз* касе, ки ғусса мехӯрад.

Ҳоли хуниндилон кӣ гӯяд боз?
В-аз фалак хуни Ҷам кӣ ҷӯяд боз? *Ҳофиз*

**ХУНИНҶИГАР** خونين جگر 1. *киноя аз* бисьёр андӯҳгин, ғамнок, сахт ғамгин.

Ба ашки ятимони хунинҷигар,
Ба оҳи ғарибони дур аз назар ... *Савдо*

2. *киноя аз* ошиқ.

Нест ин ғунчаи хандон, ки шукуфтаст ба боғ,
Дили хунинҷигарон аст парешон аз ту. *Ҳилолӣ*

**ХУНКАРДА** خون کرده 1. хунолуд, оғуштаи хун, хуншор; 2. *маҷ.* сахт озурда.

Дар ҳама шаҳр диле ку, ки на хункардаи туст,
Ё даруне, ки на аз захми ғам озурдаи туст? *Ҷомӣ*

**ХУНОБ‖ХУНОБА** خوناب‖خونابه ашки хунин, гирьяи сахт.

То рахти дил андар хами зулфи ту ниҳодем,
Бар рух зи ғами ишқи ту хуноба кушодем.
*Анварӣ*

Доман афшондам, ки резад хунам аз доман ба хок,
То назар кардам, пур аз хуноб домон гашт боз.
*Мушфиқӣ*

◇ **хуноби разон** май, шароб.

Хуноби разон аз даҳани шишаи мино
Чун барги гул аз ғунча бароварда забонро.
*Мушфиқӣ*

**хуноби ҷигар** ашки хунин.

Медиду ба фарқ хок мебехт,
Хуноби ҷигар зи дида мерехт. *Шоҳин*

**хуноба аз шишаи ахзар кашидан** ранҷи дунё кашидан, азоби дуньёро чашидан.

Эй соқӣ, аз қароба фурӯ рез май, ки мо
Хунобаҳо зи шишаи ахзар кашидаем.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУНОШОМ** خون آشام 1. хунхӯр; *маҷ.* золим, бераҳм, хунрез; 2. *маҷ.* он кӣ даруннокӣ бисьёр ғаму ғусса мехӯрад.

**ХУНОШОМӢ** خون آشامی 1. хунхӯрӣ; *маҷ.* золимӣ, хунрезӣ; 2. *маҷ.* ғаму ғуссахӯрии бисьёри дарунноки, бе изҳор ба дигарон.

То бидонӣ ҳоли хуношомии шабҳои ман,
Ҷуръае з-ин бода пеши наргиси махмур дон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУНОҚ** *а.* خناق *тиб.* як навъ беморист, ки гулӯро мегирад, дифтерия.

Ӯро иллати хуноқ гирифт ва бимурд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Дар наъра хуноқ ораду дар ҷилва ташаннуҷ,
Гар поси ту ёрӣ надиҳад кӯсу аламро. *Анварӣ*

Бадсиголат гар барорад аз гиребон сар бурун,
Чун каманди ту гиребонаш фурӯ гирад хуноқ.
*Манучеҳрӣ*

**ХУНПОЛО(Ӣ)** خون پالا(ی) хунрез, хунафшон.

Мутриб аз дарди муҳаббат ғазале мепардохт,
Ки ҳакимони ҷаҳонро мижа хунполо буд. *Ҳофиз*

◇ **чашми хунполо** чашми гирьён.

Хонаи рангин тамошои хуш аст,
Як дам андар чашми хунполо дарой. *Ҷомӣ*

**ХУНРЕЗ** خون ريز 1. он кӣ хун мерезад, резандаи хун; хунафшон, хуншор; 2. ташнаи хун; қиркунанда, қатлкунанда.

Дар остини мураққаъ пиёла пинҳон кун,
Ки ҳамчу чашми суроҳӣ замона хунрез аст. *Ҳофиз*

3. хунрезӣ, қатлу куштор.

Қамар баст турки қиёматхуҷум.
Ба хунрези румию тороҷи Рум. *Ҳотифӣ*

**ХУНСО** *а.* خنثی касе ё ҷонваре ки ҳам аломати мардӣ ва ҳам аломати занӣ дошта бошад.

Сайёд ... ҷавоб дод, ки ... ин моҳӣ хунсост, яъне на музаккар аст, на муаннас. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХУНУК** خنک 1. хуш, форам, осуда, роҳат; хушбахт, фориғбол.

Хунук он ки осоиши марду зан
Гузинад бар осоиши хештан. *Саъдӣ*

Гуфтам: Хушо ҳавое, к-аз боди субҳ хезад,
Гуфто: Хунук насиме, к-аз кӯи дилбар ояд. *Ҳофиз*

2. сард; *муқобили* **гарм** 1.

Хезеду хаз оред, ки ҳангоми хазон аст,
Боди хунук аз ҷониби Хоразм вазон аст. *Манучеҳрӣ*

Маро орзуи шарбати хунук аст, чунон ки ба барф сарф мекунад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **хунук шудани дил** *кинояи аз* а) кам шудани меҳр; б) осуда шудани дил, таскин ёфтани дил.

Охируламр ба зориву тавалло афтоданд, мегуфтанд: ... дарро кушо, як чӯб занам, дилам хунук шавад. *Садри Зиё*

**ХУНУКӢ** خنکی сардӣ; *муқобили* **гармӣ** 1.

Пагоҳ иттифоқо хунукии ҳаво андак шиддат кард. *Садри Зиё*

**ХУНУР** خنور *ниг.* **ханӯр.**

Лаълу ёқут аст баҳри доми ӯ,
Дар хунури вай навишта номи ӯ. *Румӣ*

**ХУНУС** *а.* خنوث худ дар худ печидан; *маҷ.* пинҳон шудан, худро пинҳон кардан.

... Ки хунусаш чун хунуси қунфуз аст,
Чун сари қунфуз варо омад-шуд аст. *Румӣ*

**ХУНФАСО||ХУНФУСО** *а.* خنفسا яке аз ҳашарот, ки сиёҳрангу бадбӯ буда, дар миёни саргин зиндагӣ мекунад.

Порсоро чӣ лаззат аз ишрат,
Хунфасоро чӣ нисбат аз аттор?! *Хоқонӣ*

**ХУНФИШОН** خونفشان *ниг.* **хунафшон.**

Чу ошиқ мешудам, гуфтам, ки бурдам гавҳари мақсуд,
Надонистам, ки ин дарьё чӣ мавҷи хунфишон дорад. *Ҳофиз*

**ХУНФУСО** *а.* خنفسا *ниг.* **хунфасо.**

**ХУНХОР(А)** خونخوار(ه) одамкуш, хунрез; золим, бераҳм.

Бадандеши туст ону хунхори халқ,
Ки нафъи ту ҷӯяд дар озори халқ. *Саъдӣ*

Чашми мasти ту, ки медошт ба мардум назаре,
Даври мо омада хунхораю бебок шуда. *Ҷомӣ*

Синаи худ боз кардам, захмҳо бинмудамаш,
Гуфтамаш: Аз ман хабар деҳ дилбари хунхораро. *Шамси Табрезӣ*

**ХУНХОҲ** خونخواه он кӣ қасос мегирад, интиқомҷӯй.

Гуфт: Ранҷ аз барои худ набарам,
Балки хунхоҳи сад ҳазор сарам. *Низомӣ*

**ХУНЬЁ** خنیا суруд, нағма, ашӯла.

Зи ромиш ҷаҳон бонги хуньё гирифт.
Зи бас ҳафт кишвар Сурайё гирифт. *Асадӣ*

**ХУНЬЁГАР** خنیاگر сурудхон, ашӯлахон, хонанда, мутриб.

Зӯҳра дар маҷлиси ту хуньёгар,
Моҳ бар даргаҳи ту дарбон аст. *Анварӣ*

Бод базмат чун сипеҳре, к-андар ӯ ҳар соате
Моҳ соқӣ гардаду Ноҳид хуньёгар шавад. *Муиззӣ*

◇ **Зӯҳраи хуньёгар** иборат аз сайёраи Зӯҳра, ки онро Мутриби фалак низ мегӯянд.

Маҷлисе биёрост, ки аз мабдаи эҷоди олам Зӯҳраи хуньёгар мисли он маҷлис кам дида буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУНӢ** خونی 1. *ниг.* **хунин** 1; 2. хунрез, қотил, хунхор, касе, ки касеро, махсусан бегуноҳеро кушта бошад, одамкуш.

Қавме мардум бошанд худсар бештар дузду хунӣ ва ҳаромӣ. *Носири Хисрав*

Эй хунии бебок, падарамро бикуштаӣ ва гурехта ва ман туро меҷӯям. *Авфӣ*

**ХУР** خور офтоб, шамс, хуршед.

Аз ғояти фахру шараф пой бар хур дорам. *Авфӣ*

Хур хира шуд аз софии он соиди сим-о,
Маҳ тира шуд аз партави он соқи луҷайн-о. *Саидо*

**ХУРД** خرد||خورد 1. майда, реза, кӯчак; *муқобили* **бузург** 1.

Рав, он қурси таббох бар коса зан,
Ҳама косаҳо хурду дарҳам шикан. *Хоҷу*

**хурд кардан** майда кардан; реза кардан, шикаста майда кардан.

Панҷашон пора карду дандон хурд,
Сару тоҷ аз миёни шерон бурд. *Низомӣ*

**хурд шудан** майда шудан; пора шудан, шикастан.

Чаҳорпоёни эшон ба ҳаво мебурд ва ба замин мезад ва хурд мешуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. кӯдак, бача, фарзанди хурдсол.

Ҷаҳон гашт аз он хурд пургуфтугӯй,
К-аз он гуна нашнид кас рӯю мӯй. *Фирдавсӣ*

**хурду бузург** хурду калон; ому хос, ҳама.

Миёни сипоҳ андаромад чу гург,
Пароканда гаштанд хурду бузург. *Фирдавсӣ*

**ХУРДА** خرده||خورده 1. чизи майда, резаи ҳар чиз, мас. нон, тарошаи чӯб, коҳ ва ғ.

Ба хурда тавон оташ афрӯхтан,
Пас он гаҳ дарахти куҳан сӯхтан. *Саъдӣ*

2. айбу нуқсони хурд, камбудии ҷузъӣ.

Бадандеш бар хурда чун даст ёфт,
Даруни бузургон ба оташ битофт. *Саъдӣ*

Зи ман гар хурдае омад, макун айб,
Зи хурдон хурда набвад айбу оре. *Ҷомӣ*

**хурда гирифтан** айбҷӯӣ намудан, айбдор кардан.

Агар ба кӯи ту Ҷомӣ кунад фиғон, эй сарв,
Магир хурда, ки ӯ андалеби ин чаман аст. *Ҷомӣ*

Хурда дар гуфтаи Туғрал кам гир,
Каснӣ ҳам гуле аз гулзор аст. *Туғрал*

**3.** *маҷ.* нозукӣ, зарифӣ, латифӣ.

Дар зовияҳои чини зулфат
Сад хурдаи ишқ дар миён аст. *Анварӣ*

**хурда дар миён ниҳодан** нозукиҳои чизеро, мас. ишқро гуфтан.

Пас [ошиқ] хурдаи ишқро дар миён ниход ва аз мазмуни дил ва макнуни сар хабар дод. *«Синдбоднома»*

**4.** пули майда, пули сиёҳ.

Чу гул гар хурдае дорӣ, худоро, сарфи ишрат кун,
Ки Қорунро ғалатҳо дод савдои зарандӯзӣ. *Ҳофиз*

**5.** *ба шакли ҷамъ* **хурдагон** мискинон, одамони хурд.

Макун ҷавр бар хурдагон, эй писар,
Ки як рӯзат афтад бузурге ба сар. *Саъдӣ*

**ХУРДАБИН** خرده‌بين||خورده‌بين касе, ки ҳамаи нозукиҳо ва ҷузъиёти корҳоро мебинаду медонад; хурдагир, айббин.

Чунон бояд ки дар ҳама абвоб ақли хурдабин ва рои разин муқтадо ва пешво созӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Он чӣ нодон ба гуфтугӯ донад,
Хурдабин аз ҷабин фурӯ хонад. *Ҷомӣ*

**ХУРДАГИР** خرده گير||خورده گير айбҷӯ, эродгир.

**ХУРДАГИРӢ** خرده گيرى||خورده گيرى айбҷӯӣ, эродгирӣ.

Бақияи дарсҳои имрӯза тамом шуд, аз тарафи Уқлидус овозе набаромад, хурдагирие ба зуҳур наёмад. *Садри Зиё*

**ХУРДАДОН** خرده‌دان||خورده‌دان касе, ки борикиҳо ва ҷузъиёти корҳоро медонад, бориксанҷ, нуктадон, борикбин.

Ин ду тифли нурӣ андар маҳди чашм
Бар бузурге хурдадон хоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

Чу рои хурдадон дар кор бастӣ,
Ба як тадбир сад лашкар шикастӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХУРДАКОР** خرده‌كار||خورده‌كار хунарманд, касе, ки бо корҳои дастии зариф ва асбоби зинатӣ машғул аст, мас. заргар.

... Ки шунидам ба хурдӣ аз хешон,
Хурдакорону чобукандешон ... *Низомӣ*

**ХУРДАКОРӢ** خرده‌كارى||خورده‌كارى санъати сохтани ашьёи дастии зариф ва асбоби зинатӣ.

Қарда дар пахлуи ман ҷо теғи миноранги ӯ,
Хурдакорӣ мекунад аз устухон оинаро. *Саиди Ашраф*

**ХУРДАНАМОӢ** خرده‌نمائى||خورده‌نمائى резанамоӣ, намоиш додани чизҳои хурд, лоф задан аз чизҳои майда, мас. аз пули майда.

Оронши бозори гул аз хурданамоист,
В-ин шева ҳам аз ғунчаи хандони ту омӯхт. *Исмат*

**ХУРДАНДЕШ** خرداند يش||خورداند يش майдабин, кӯтоҳбин, кӯтоҳфикр.

Дар тасарруф мабош хурдандеш,
То зиёне бузург н-ояд пеш. *Низомӣ*

**ХУРДАФУРӮШ** خرده‌فروش||خورده‌فروش касе, ки чизҳои майда мефурӯшад, резаворфурӯш.

Дилбари хурдафурӯшам ҳаст шӯхе хурдадон,
Баҳри сайди мурғи дил доме кашида бар дукон. *Сайфии Бухорой*

Зи хурдафурӯшам дили зор сӯхт,
Зи ғам хӯрда чун шуд, ба ҳеҷам фурӯхт ... *Ваҳид*

**ХУРДАШИНОС** خرده‌شناس||خورده‌شناس одами бодиққат, нуктасанҷ, тезбин.

Зи он миёну даҳон қосиранд фаҳму хирад,
Агарчи хурдашиносанду роздон ҳар ду. *Ҷомӣ*

Ҳон, ки ҳар ҳарфи ман, эй муддаии хурдашинос,
Ангубинест, дар ӯ сабри сақутар бошад. *Шоҳин*

**ХУРДМАНИШ** خردمنش||خوردمنش пасттинат, пастҳиммат.

Ҳаргиз надиҳад хурдманишро бари худ роҳ,
К-аз хурдманиш мӯхташамонро ҳадасон аст. *Манучеҳрӣ*

**ХУРДОД** خرداد **1.** моҳи сейӯми солшумории эронӣ (23 июнь—22 июль).

Сардӣ чунон ки гар фитад аз чашми ту сиришк
Дар Даҷла, Даҷла дар маҳи хурдод бифсурад. *Ломеӣ*

**2.** номи яке аз оташкадаҳои қадим.

Оҳани пӯлод бо азмат надорад мӯҳкамӣ,
Озари Хурдод бо хашмат надорад илтиҳоб. *Муиззӣ*

**ХУРДОДРӮЗ** خردادروز рӯзи шашӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Бурун шуд ба шоҳӣ ба хурдодрӯз,
Ба нек ахтару фоли гетифурӯз. *Фирдавсӣ*

**ХУРДСОЛ** خردسال||خوردسال кӯдак, бача.

**ХУРДСОЛӢ** خردسالى||خوردسالى кудакӣ, бачагӣ.

Ин се нафар дар овони хурдсолӣ ба ҳамдигар анису ҷалис буда. *Садри Зиё*

**ХУРДУМУРД** خردومرد||خوردومرد майда-чуйда, реза-реза.

Чунки рӯбоҳаш ба сӯи марҷ бурд,
То кунад шераш ба ҳамла хурдумурд. *Румӣ*

**ХУРДӢ** خردى||خوردى **1.** майдагӣ, кӯчакӣ.

Ва ин чизҳо ёд кардам, панҷ чиз аст: ... яке андоза чун бузургиву хурдӣ ва дуриву наздикӣ ва шумори чизҳо. *Ибни Сино*

**2.** хурдсолӣ, бачагӣ.

Ҳар кӣ дар хурдиаш адаб накунанд,
Дар бузургӣ фалоҳ аз ӯ бархост. *Саъдӣ*

Сарҳангзодаеро дидам бар дари сарои Ӯғулмиш аз аҳди хурдӣ осори бузургӣ дар носияи ӯ пайдо. *Саъдӣ*

**ХУРМО** خرما меваи дарахти нахл.

Дақиқӣ мадеҳ оварад назди ӯ
Чу хурмо бувад бурда сӯи Ҳаҷар. *Дақиқӣ*

Чу хурмо ба ширинӣ андуда пӯст,
Чу бозаш кунӣ, устухоне дар ӯст. *Саъдӣ*

**хурмои кўр** хурмое, ки шириниаш кам ва бадхўр аст.

Чӣ ҷунбонӣ ин нахли бунро ба зўр,
Ки шуд хори ӯ тезу хурмош кўр.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хурмои тар** хурмои навпухта ва ширадор.

Ҷое, ки ту камон кашӣ, эй нахли фитна, боз
Пайкони обдор чу хурмои тар хўрам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **хурмо ба Басра бурдан** бурдани чизе ба ҷое, ки он чиз фаровону арзон бошад.

Муҳол бошад маро, ки аз ин маонӣ сухан гўям, ки хурмо ба Басра бурда бошам.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳар кас, ки барад ба Басра хурмо,
Бар ҷаҳли худ ӯ диҳад гувоҳӣ. *Саноӣ*

**ХУРМОБУН** خرمابن дарахти хурмо, нахл.

Зери хурмобун зи халқон ӯ ҷудо,
Зери соя хуфта бин соя(и) худо. *Румӣ*

Сабр кун, к-они туст хурмобун,
То ба хурмо расӣ, шитоб макун. *Низомӣ*

**ХУРМОСТОН||ХУРМОСИТОН** خرماستان ҷое, ки дарахтони хурмо зиёд аст, нахлистон.

Газити рази борвар шаш дирам,
Ба хурмоситон-бар ҳамин зад рақам. *Фирдавсӣ*

Тане чанд дар хирқаи ростон
Гузаштем бар тарфи хурмостон. *Саъдӣ*

**ХУРНУБ** خرنوب *ниг.* **харнуб.**

**ХУРО** خورا сазовор, лоиқ.

Ман чӣ дар пои ту резам, ки хурои ту бувад,
Сар на чизест, ки шоистаи пои ту бувад. *Саъдӣ*

**ХУРОИН** خورآئين хуршедмонанд, офтобмонанд.

**ХУРОФА||ХУРОФАТ** *а.* خرافه||خرافة сафсата, гапи бемаънӣ, ақида ва фикри мавҳуми беасос.

**ХУРОФОТ** *а.* خرافات *ҷ.* **хурофа||хурофат.**

Хез, то хирқаи сўфӣ ба харобот барем,
Зарқу томот ба бозори хурофот барем. *Ҳофиз*

**ХУРРАМ** خرم **1.** шод, хурсанд, шодмон; хуш.

Он ҳолро мушоҳада кард ва ба ғоят хуррам шуд. *Авфӣ*

Хуррам он дам, ки туам мўнису ҳамдам бошӣ,
Ман ба ғамҳои ту дилтангу ту хуррам бошӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**(ин) дайри хуррам** *киноя аз* дунъё.

Агар зиндагонӣ бувад дерьёз,
Бад-ин дайри хуррам бимонам дароз. *Фирдавсӣ*

**2.** босафо, хушнамо, дилписанд.

Гузари мо бар боғе... ва бўстоне хуррам афтод. *Авфӣ*

Баъд аз ду рўз ба соҳили дигар расидем сабзу хуррам. *Аҳмади Дониш*

**ХУРРАМНИҲОН** خرم‌نهان хушботин; хушдил, дилшод.

Хўришхонаи подшоҳи ҷаҳон
Гирифт он ду бедори хуррамниҳон. *Фирдавсӣ*

**ХУРРАМОБОД** خرم‌آباد **1.** ҷое, ки бо хушию хуррамӣ обод шуда бошад.

Дар он хуррамободи менусиришт
Фурў монд ҳайрон зи бас кору кишт. *Низомӣ*

**2.** шаҳре дар Эрон, ки гўё Шопур онро барои асирони Рум бино карда буд.

Куҷо Хуррамобод буд номи шаҳр,
Аз он буми хуррам киро буд баҳр? *Фирдавсӣ*

**ХУРС** *а.* خرس *ҷ.* **ахрас.**

Охир аз устод боқиро бипурс,
Ки ҳаршон ҷумла кўронанду хурс. *Румӣ*

**ХУРСАНД** خرسند шод, хушҳол, хушнуд; розӣ.

Ҷуз он ки мастии ишқ аст, эч мастӣ нест,
Ҳамин бало-т бас аст, эй ба ҳар бало хурсанд!
*Рўдакӣ*

Чу ман бо ту хурсанд бошам ба бахт,
Ту афсар чаро ҷўию тоҷу тахт? *Фирдавсӣ*

Гуфтам, ки дилам ба бўса хурсанд аст,
Гуфтӣ бидиҳам, дигар чӣ мебояд? *Анварӣ*

**ХУРСАНДӢ** خرسندی шодӣ, шодмонӣ, хушҳолӣ.

**ХУРУҶ** *а.* خروج **1.** берун шудан, берун омадан, берун рафтан; *муқобили* **духул; хуруҷу духул** баромаду даромад.

Чу бар дари ту мани бенавои безару зўр
Ба ҳеҷ боб надорам раҳи хуруҷу духул. *Ҳофиз*

**2.** шўриш, исьён, қиём.

Ҳеҷ тавонӣ, ки маро эмин гардонӣ ва бар ман хуруҷ накунӣ? *«Равзат-ус-сафо»*

Хабари хуруҷи хавориҷ ва хабари қатл... ба Бағдод расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** пайдоиш, ба вуҷуд омадан; сар шудан, оғоз.

Зикри ин ҳолот дар хуруҷи давлати муғул хоҳад омад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХУРФА** خرفه як навъ гиёҳи худрўй, ки тухми он дар тиб ба кор меравад.

Қасеро, к-ӯ ту бинӣ дарди сурфа,
Бифармояш ту оби дўғу хурфа. *Тайён*

**ХУРШЕД** خورشید||خرشید офтоб, шамс.

Бе рўи ту хуршеди ҷаҳонсўз мабод,
Ҳам бе ту чароғи оламафрўз мабод. *Рўдакӣ*

Хуршед ба гил натавон андуд. *Зарбулмасал*

◇ **хуршеди асадсавор** *киноя аз* будани офтоб дар бурҷи Асад; **хуршеди мураввақ** *киноя аз* шароби софу зулол.

Хуршеди мураввақ аз надимӣ
Дар соғари соқиёнаш он аст. *Анварӣ*

**хуршеди суроҳӣ** *киноя аз* шароб, май.

Чу нури шамъ, соқӣ, тозарў бош,
Зи хуршеди суроҳӣ моҳи нав пош! *Зулолӣ*

**хуршеди шергир** *киноя аз* офтоб, ки аз бурҷи Асад мегузарад.

Он шоҳи тундҳамла, ки хуршеди шергир
Пешаш ба рўзи маърака камтар ғазола буд. *Ҳофиз*

**хуршедро ба юз гирифтан** рўзро бо беҳудагӣ гузарондан; **хуршеди умр бар сари девор рафтан** наздик расидани охири умр ва давлат.

Ман кистам? Зи ҳаҷри ту аз кор рафтае,
Хуршеди умр бар сари девор рафтае.
*«Баҳори Аҷам»*

**тоҷ ба хуршед барафроштан** *киноя аз* ба пояи баланд расидан, ба камоли бузургӣ расидан.

Чу *Доро зи дил сӯги Дороб* дошт,
Ба хуршед тоҷи кай барфарошт. *Фирдавсӣ*

**ХУРШЕДНАМО** خورشیدنما||خرشیدنما рахшон, дурахшон, монанди хуршед.

Моҳи хуршеднамояш зи паси пардаи зулф
Офтобест, ки дар пеш саҳобе дорад. *Ҳофиз*

**ХУРШЕДПАРАСТ** خورشیدپرست||خرشیدپرست 1. офтобпараст; оташпараст; 2. *маҷ.* ошиқ.

Аз пагаҳ пеши рухи хуби ту рақсон шудаам,
Ки чунин одати хуршедпарастон бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**ХУРШЕДРӮ(Й)** خورشیدرو(ی)||خرشیدرو(ی) хушрӯй, зебо.

Бичастанд хуршедрӯён зи ҷой
Аз он ғулғули номвар кадхудой. *Фирдавсӣ*

**ХУРШЕДСАВОР** خورشیدسوار||خرشیدسوار 1. касе, ки субҳи барвақт аз хоб бедор мешавад, саҳархез; 2. *маҷ.* одами баландмартаба.

Сояи хуршедсаворон талаб,
Ранҷи худу роҳати ёрон талаб. *Низомӣ*

**ХУРШЕДСИМО** خورشیدسیما||خرشیدسیما хушрӯ, зебо.

Миёни ду амзода васлат фитод,
Ду хуршедсимои меҳтарнажод. *Саъдӣ*

**ХУРШЕДТАЛЪАТ** خورشیدطلعت||خرشیدطلعت зеборӯй.

**ХУРШЕДТОБ** خورشیدتاب||خرشیدتاب чизе, ки монанди хуршед дурахшон бошад.

Нурдеҳи анҷуми хуршедтоб,
Сабзкуни хок ба таъсири об. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУРШЕДФОМ** خورشیدفام||خرشیدفام хуршедранг, хуршедгун; ◇ **лаъли хуршедфом** *киноя аз* шароб.

Маҳи соқӣ аз лаъли хуршедфом
Чу хуршед дар гардиш овард ҷом. *Хоҷу*

**ХУРШЕДФУРӮҒ** خورشیدفروغ||خرشیدفروغ нуронӣ; *маҷ.* бисьёр хушрӯ, зеборӯй.

Бар чеҳраи хуршедфурӯғи ту гувоҳ аст
Ин чашми пуробе, ки дури гӯши ту дорад. *Соиб*

**ХУРШЕДЪИЗОР||ХУРШЕДЪУЗОР** خورشیدعذار||خرشیدعذار дорои рухсораи монанди офтоб, хушрӯ, зебо.

Кулбаам матлаи хуршед шуд аз омаданат,
Шӯхи маҳпайкари хуршедъизорам, бинишин! *Савдо*

**ХУРШЕДҲУШ** خورشیدهش||خرشیدهش ҳушьёр, бедор, бедорфикр.

Ту *халили* вақтӣ, эй *хуршедҳуш*,
Ин чаҳор атьёри раҳзанро бикуш! *Румӣ*

**ХУРӮС** خروس 1. мурғи хонагии нар.

Ва ҳар соле ҳар марде он ҷо як хурӯс бад-ӯ бикушанд пеш аз баромадани офтоб.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**хурӯси бемаҳал** (ё **беҳангом**) а) хурӯсе, ки бемаҳал ҷеғ мезанад; б) *маҷ.* касе, ки гуфтору кирдораш бемавқеъ бошад; **хурӯси ҳиндӣ** мурғи марҷон; 2. *маҷ.* шоири хуштабъ.

Аз хурӯсони Хуросон чу мане нест, чӣ суд,
Ки гаҳи субҳ хурӯшон шуданам нагзоранд. *Хоқонӣ*

◇ **хурӯси оташинтоҷ** сурохии май.

Зи рашки он хурӯси оташинтоҷ
Гаҳе теҳу дар оташ, гоҳ дурроҷ. *Низомӣ*

**ХУРӮСАК** خروسک 1. *шакли тасғири* хурӯс; 2. *тиб.* як навъ касалии гулӯ, ки бештар дар кӯдакон пайдо мешавад, сулфаи кабудак.

**хурӯш** خروش *асоси замони ҳозираи* **хурӯшидан.**

**ХУРӮШ** خروش 1. бонгу садо, фарьёд, бонгзанӣ.

Хурӯше баромад зи лашкар ба зор,
Кашиданд саф бар дари шаҳрьёр. *Фирдавсӣ*

*Баровард чӯпони баддил хурӯш,*
Ки душман наям, дар ҳалокам макӯш! *Саъдӣ*

Ногоҳ овози хурӯше шунид, пурсид, ки сабаби ин фарьёд чист? *Авфӣ*

**хурӯш кардан** (ё **кашидан, задан**) ба садо даромадан, фарьёд кардан; ба ҳаяҷон даромадан, хурӯшидан.

Ҷон зи ту нӯш мекунад, дил зи ту ҷӯш мекунад,
Ақл хурӯш мекунад, бе ту ба сар намешавад.
*Шамси Табрезӣ*

2. ғурриш, ғавғо.

Ҷаҳони орамидаро ба хурӯши раъд намудори ғавғои қиёмат сохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХУРӮШАНДАГӢ** خروشندگی хурӯшзанӣ, бонгзанӣ.

Хурӯси саҳар дар хурӯш аст, лек
Хамӯшӣ вараи хурӯшандагист. *Хоҷу*

**ХУРӮШИДАН** خروشیدن 1. фарьёд кардан, бонг задан, дод гуфтан, наъра задан.

Румузи маслаҳати мулк хисравон донанд,
Гадои гӯшанишинӣ ту, Ҳофизо, махурӯш! *Ҳофиз*

Хурӯше хурӯшидаш аз пушти зин,
Ки чун осиё гашт гардон замин.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. ғалоғула бардоштан, ғавғо кардан.

Сипоҳ бихурӯшиданд ва дирами байатӣ хостанд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХУРӮҲ** خروه *шакли дигари* **хурӯс.**

Шаб аз ҳамлаи рӯз гардад сутӯх,
Шавад парри зоғаш чу парри хурӯх. *Унсурӣ*

**ХУСБИДАН||ХУСПИДАН** خسبیدن||خسپیدن хобидан, хоб рафтан, хуфтан.

Даҳ дарвеш дар гилеме бихусбанду ду подшоҳ дар иқлиме нагунҷанд. *Саъдӣ*

Ба харгӯши хуфта мабин зинҳор,
Ки чандон ки хусбад, давад вақти кор. *Низомӣ*

*Дида* хун гашт, хун намехуспад,
В-ин дилам аз ҷунун намехуспад. *Шамси Табрезӣ*

**ХУСРАВ** خسرو *ниг.* **хисрав.**

**ХУСРАВОНӢ** خسروانی *ниг.* **хисравонӣ.**

**ХУСРАВӢ I** خسروی *ниг.* **хисравӣ I.**

**ХУСРАВӢ** II خسروی *ниг.* **хисравӣ** II.

**ХУСРОН** *а.* خسران зарар, зиён.

Аҳли исьён рӯй дар бодияи хусрон ниҳода, Абулмалик ба Бухоро расид. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар тиҷорат, ки бикардӣ, аз он ба ҷуз хусрон надидӣ. *Авфӣ*

Ва ҳар кӣ дар мақоми тамарруду исьён ояд, ба хусрону хизлон мубтало шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУСТУ** خستو **1.** касе, ки чизеро эътироф мекунад, иқроркунанда, қоил, мӯътариф.

Зи озу фузунӣ ба як сӯ шавем,
Ба нодонии хеш хусту шавем. *Фирдавсӣ*

Бар фазли ӯ гуво гузаронад дил,
Гарчи гуво нахоҳанд аз хусту. *Фаррухӣ*

**2.** номи яке аз наҷибони Чин дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

**ХУСТУВОНА** خستوانه *ниг.* **хастувона.**

**ХУСТУНА** خستونه *ниг.* **хустувона.**

**ХУСУМ** *а.* خصوم *ҷ.* **хасм.**

Маро баҳрат хусуматхост бо дил,
Кунун ё ман дар ин савдо ва ё дил.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУСУМАТГАРӢ** خصومتگری душманӣ, адоват; рақобат.

Хусуматгарӣ баргирифтам зи роҳ,
Бад-ин эътимод омадам назди шоҳ. *Низомӣ*

**ХУСУР** خسر‖خسور падарзан; падаршӯй.

Ба дил гуфт: Бо ин сухан ҷанг нест,
Чу Шангул хусур бошадам, нанг нест. *Фирдавсӣ*

**ХУСУС** *а.* خصوص **1.** хусусият; **2.** бобат, ҷиҳат, бора; **ба хусус** махсусан.

Ин ноқиси қалилулидрок... он чи ба хусус аз замони Норбутахон то ба ин дам... дар китобат мунсалик гардонид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**дар хусуси...** дар бораи..., дар бобати...

**ХУСУСАН** *а.* خصوصاً хосса, махсусан.

Нагирад саҳл ҳаргиз соҳиби тахт
Ғами душман, хусусан душмани тахт.
*Хисравӣ Деҳлавӣ*

Хусусан вақте ки харидор шудани муонидонашонро фаҳмиданд, бетоқат шуданд. *Садри Зиё*

**ХУСУФ** *а.* خسوف гирифтани моҳ.

Сумнотро дар бутхона ниҳода буданд бар канори дарьё ва аҳли Ҳинд дар шаби хусуф ба зиёрати он санам меомаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУТАБ** *а.* خطب *ҷ.* **хутба‖хутбат.**

Хутаб ва ашъор дар маноқиби оли Бармак мехонд. *Авфӣ*

**ХУТАБО** *а.* خطبا *ҷ.* **хатиб.**

Яке аз хутабои он иқлим, ки бо ӯ адовате ниҳонӣ дошт, боре ба пурсиш омада будаш. *Саъдӣ*

Сикка ту зан, то умаро кам зананд,
Хутба ту хон, то хутабо дам зананд. *Низомӣ*

**ХУТБА‖ХУТБАТ** *а.* خطبه‖خطبة қироат кардани оят, ҳадису насиҳат дар намози ҷумъа ва идҳо, ки дар он номи халифа ва подшоҳи вақт низ ба забон гирифта мешавад, ваъз.

Дар шаҳр понздаҳ масҷиди одина аст, ки рӯзҳои ҷумъа дар ҳар ҷой хутба ва ҷамъият бошад.
*Носири Хисрав*

Хитба ба хутба бадал шуд ва никоҳ ба зифоф анҷомид. *Авфӣ*

**ХУТВА** *а.* خطوه фосилаи байни ду по дар вақти роҳ рафтан, қадам, гом.

Шунидам, ки марде ба роҳи Ҳиҷоз
Ба ҳар хутва кардӣ ду ракъат намоз. *Саъдӣ*

**ХУТНА** *а.* ختنه хатна; хатна кардан.

Исҳоқро дар яксолагӣ хутна кард[анд].
*«Равзат-ус-сафо»*

**ХУТТОФ** *а.* خطاف фароштурук, парасту, қалдирғоч.

Хуттоф чун бача орад, бачаи ӯро ба заъфарон зард бояд кард. *Авфӣ*

Як хуттоф, ки зоҳир шавад, мубашшир набувад ба фасли баҳор. *Насириддини Тӯсӣ*

**ХУТУР** *а.* خطور ба ёд омадан, ба хотир гузаштани коре ё чизе; **ба(р) хотир хутур кардан** ба хотир омадан.

Бӯзина гуфт: ... Ман чунон аз дили худ ба танг омадам, ки ҷуз орзуи муфорақати ӯ бар хотир хутур накунад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Фикри даҳони ӯ чу ба хотир хутур кард,
Гулзори хулд шуд дили чун ғунча танги мо.
*Имло*

**ХУТУТ** *а.* خطوط *ҷ.* **хат(т)** *1.*

Аҳдномаи муҷаддад ба хутут ва шаҳодоти акобир қаламӣ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУФИЯ(Т)** *а.* خفیه‖خفیة *ниг.* **хуфья(т).**

**хуфт** *асоси замони гузаштаи* **хуфтан.**

**ХУФТ** خفت хоб.

Хосияти ҳиндувон дорад ҳангоми хуфт,
Одати хоразмиён гоҳи шаробу таом. *Ломеӣ*

**хуфту хоб** хобидан, хоб рафтан.

Ва агар ба хуфту хоб... гузоранд, ... ба ҳамон сифат дар либосу колбуди дигаре дармеравад.
*Аҳмади Дониш*

**ХУФТА** خفته **1.** *феъли ҳол ва сифати феълии замони гузаштаи* **хуфтан; 2.** хобида, хобкарда, хобрафта; *муқобили* **бедор 1.**

Золимеро хуфта дидам нимрӯз,
Гуфтам: Ин фитнаст, хобаш бурда беҳ. *Саъдӣ*

Хуфтаву мурда аз қиёс якест. *Зарбулмасал*

**3.** *маҷ.* беҳаракат, суст, карахт.

Ошиқ ба пои хуфта тавонад кучо гурехт,
Қ-аз хоби субҳ чашми ту мардумработар аст. *Соиб*

**4.** *маҷ.* номусоид, носозгор, бебарор.

Ситора бад-он кӯдак ошуфта дид,
Ғамин гашт, чун бахти ӯ хуфта дид. *Фирдавсӣ*

**ХУФТААРКОН** خفته‌ارکان беҳаракат, ноҷунбон, карахт.

Агар бӯе аз ҷуръа бахшӣ фалакро,
Фалак чун замин хуфтааркон намояд. *Хоқонӣ*

**ХУФТАН** خفتن **1.** хобидан, хоб рафтан, хоб кардан.

Қайдор андар зери дарахт шуд ва бихуфт.
*«Таърихи Систон»*

Тарки афсона бигӯ, Ҳофизу май нӯш даме,
Ки нахуфтем шабу шамъ ба афсона бисӯхт. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* суст шудан; ором шудан; **3.** *маҷ.* бебарор будан; носозгор будан, номусоид будан.

Бирафт ӯву ин нома ногуфта монд,
Чунон бахти бедори ӯ хуфта монд. *Фирдавсӣ*

**ХУФТИДАН** خفتیدن **1.** *ниг.* **хуфтан 1.**

Гунбаде, к-аз фано нагардад паст,
То қиёмат бар ӯ бихуфтад маст. *Низомӣ*

**2.** *ниг.* **хуфтан** 3.

Гуфтам: Эй бахт, бихуфтидиву хуршед дамид,
Гуфт: Бо ин ҳама аз собиқа навмед машав! *Ҳофиз*

**ХУФТУХЕЗ** خفت‌وخیز **1.** сӯҳбат, муошират; наздикӣ бо зан, ҷимоъ; **2.** *маҷ.* ҳаяҷон, беқарорӣ, изтироб; **3.** *маҷ.* оҳистагӣ, таанни, тадриҷ.

Давлат он беҳ, ки хуфтухез бувад,
Давлати тез растахез бувад.*

**ХУФФОШ** *а.* خفاش *ниг.* **хаффош.**

**ХУФЬЯ(Т)** *а.* خفیه||خفیة пинҳонӣ, махфӣ будан; ба **хуфья, дар хуфья** ба таври пинҳонӣ.

Ҳолоти моликони худро дар хуфья ба арз мерасониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳамон дам, ки дар хуфья ин роз рафт,
Ҳикоят ба гӯши малик бозрафт. *Саъдӣ*

Худ ба хуфья берун омада таҷассуси ҳоли мардум мекунад. *Аҳмади Дониш*

**ХУЧ||ХӮЧ** خوج **1.** тоҷи хурӯс; **2.** *маҷ* порчаи сурхе, ки бар сари найза мебанданд.

Сипоҳе ба кирдори кӯчу балуч
Сиголанда ҷангу баровarda хуч. *Фирдавсӣ*

**ХУШ||ХАШ** خوش **1.** хуб, нек; зебо, дилкаш.

Ҷон хуш аст, аммо намехоҳам, ки ҷон гӯям туро,
Хоҳам аз ҷон хуштаре бошад, ки он гӯям туро.
*Ҳилолӣ*

Гавҳари дил нигарон аст ба чашми хуши ту,
Ки ба умре бикунӣ як назар, арзон бошад.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** гуворо, форам, ширин; хушбӯй, муаттар.

Ҷоми ҷафо бошад душворхор,
Чу зи кафи дӯст расад, хуш бувад. *Шамси Табрезӣ*

Митҳараҳо пур аз оби хуш мекарданд ва мехӯрданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аз сабо ҳар дам машоми ҷони мо хуш мешавад,
Оре, оре, тиби анфоси ҳаводорон хуш аст. *Ҳофиз*

**3.** шод, хурсанд, хуррам.

Равони ниёгони мо хаш кунед,
Дили бадсиголон пуроташ кунед. *Фирдавсӣ*

Фақат ба дидору гуфтор қаноат мекарданду дил хуш медоштанд. *Садри Зиё*

**4.** бисьёр, хеле, сахт.

Хуш бибояд бар он амир гирист,
Ки ба тадбири рустой нест. *Авҳадӣ*

Зар хирадро волеҳу шайдо кунад,
Хоса муфлисро, ки хуш расво кунад. *Румӣ*

**хуш андар хуш** хуш болои хуш, хуш дар хуш.

Ба овози хушчеҳра хуш дилхушам,
Ҳамон хуш, ҳамин хуш, хуш андар хушам.
*Низомӣ*

**хуш-хуш** а) бисьёр, хеле, басе.

Оташи ҳаҷри туам хуш-хуш бисӯхт,
Оби андӯҳи туам аз сар гузашт. *Анварӣ*

б) оҳиста-оҳиста, кам-кам, андак-андак.

Обе, ки маро назди бузургони ҷаҳон буд,
Хуш-хуш ҳама бар боди ғами ишқи ту додам.
*Анварӣ*

**хуш кардан** а) хурсанд кардан, шод кардан; б) интихоб кардан, гузин кардан, хоста гирифтан.

Тир хуш кард бар нишонаи ӯ,
К-огаҳӣ дошт бар фасонаи ӯ. *Низомӣ*

в) маъқул донистан, писандидан.

Бидеҳ, то бухуре дар оташ кунам,
Димоғи хирадро даме хаш кунам. *Ҳофиз*

Вақте ки таоми маъҳудаи ҳазрати эшонро баковулон ҳозир мекарданд, ҷаноби мумайиз омада медиданд ва хуш намекарданд. *Садри Зиё*

**хуш омадан** а) форидан, маъқул шудан.

Амир Насрро аз ин сухан хуш омад ва сулҳ карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

б) қадами муборак гузоштан.

Хуш омад гул ва з-он хуштар набошад,
Ки дар дасташ ба ҷуз соғар набошад. *Ҳофиз*

**ХУШАЛҲОН** خوش‌الحان хушовоз, хушоҳанг, хушхон.

Наяфтад навбаҳори хубиятро
Хушалҳонтар зи Ҷомӣ андалебе. *Ҷомӣ*

Ба гулшане, ки дар ӯ булбули хушалҳон аст,
Шукуфтагӣ накунад ғунчаи тағофули мо. *Сайидо*

**ХУШАНГУШТ** خوش‌انگشت *киноя аз* созанда ва навозандаи моҳир.

Ҷомрони комьёбу шод бошу дер зӣ,
Зӣ хушангуштон ниюшу зӣ парирӯён нигар. *Азрақӣ*

**ХУШБАЁН** خوش‌بیان касе, ки дар баёни фикр маҳорати баланд дорад.

Роҷӣ ҷавоне олиҳиммат, саропо футувват, шоири хушбаёну ширинзабон буд. *Садри Зиё*

**ХУШБОР** خوش‌بار форам, гуворо.

Дӯшам ба як-ду нағма чӣ хушвақт сохт чанг,
Эй мутриб, он ду нағмаи хушборам орзуст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ХУШБОШ** خوش‌باش хушҳол, шод, бепарво.

Ба ғафлат умр шуд, Ҳофиз, биё бо мо ба майхона,
Ки шангулони хушбошат биёмӯзанд коре хуш.
*Ҳофиз*

**ХУШБӮ(Й)** خوش‌بو(ی) бо бӯи форам, бӯи форам дошта.

Ё раб, он боди сабо аз чӣ чунин хушбӯест,
Магар андар сари он зулфи дуто мегузарад?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУШВАҚТ** خوش‌وقت шод, хурсанд, шодмон, хушҳол.

Дӯшам ба як-ду нағма чӣ хушвақт сохт чанг,
Эй мутриб, он ду нағмаи хушборам орзуст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Хушвақт диле, к-ӯ бувад озод, ки боре
Ман менатавонам, ки гирифтор набошам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ХУШГОМ** خوش‌گام **1.** хушқадам, хушрафтор.

В-он киштии равандатар аз бодбони чарх,
Хушгомтар зи завраки маҳ чор лангараш. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* аспи хушрафтор.

Ҷаҳонбоно, ки аҷроми фалак фармонбару романд,
Шабу рӯзаш ду хушгому яке ашҳаб, яке адҳам.
*Маҷди Ҳамгар*

**ХУШГУВОР** خوشگوار **1.** форам; хуб, нағз, нек.

Ҳаво хушгувору замин пурнигор,
На гарму на сарду ҳамеша баҳор. *Фирдавсӣ*

Бо мо-т дарнагирад, моему ним ҷоне
Бо ҳаҷри дилгудозат, бо васли хушгуворат.
*Анварӣ*

Талхии сабр агар гулӯгир аст,
Оқибат хушгувор хоҳад буд. *Шамси Табрезӣ*

**2.** зуд ва хуб ҳазмшаванда; бомаза, хушмаза, хуштаъм, лаззатнок.

Шарбати хушгувор имрӯзат
Ҷонфазояндаву гуворо бод! *Анварӣ*

Ва нони хушк ва оби сард назди шумо ширинтар ва хушгувор хоҳад омад. *Аҳмади Дониш*

**ХУШДАМӢ** خوش‌دمی таъсирнок ва хушбӯ будани даму нафас; *маҷ.* хушгапӣ.

Қоре аз равшанӣ чу оби хазон,
Ёре аз хушдамӣ чу боди баҳор. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**ХУШДАШНОМ** خوش‌دشنام *киноя аз* маҳбубаи талху тез.

Ба ҳарфи талх худро дар назарҳо мекунад ширин,
Балои ҷон бувад шӯхе, ки хушдашном меафтад.
*Соиб*

**ХУШДАҲАН** خوش‌دهن **1.** *киноя аз* лаззатъёфта.

Ҷону дили сад ҳазор девона
Аз бӯсаи ёр хушдаҳан гардад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** ширинсухан, хушгап.

**ХУШДИЛ** خوش‌دل хурсанд, хушнуд, розӣ.

Муроотри деҳқон кун аз баҳри хеш,
Ки муздури хушдил кунад кор беш. *Саъдӣ*

Дар охири нома дид ҳарфе,
Хушдил шуду баст тоза тарфе. *Шоҳин*

**ХУШДИЛӢ** خوش‌دلی хушнудӣ, хурсандӣ.

Ҳам рояти хушдилӣ нагун шуд,
Ҳам давлати беғамӣ сар омад. *Анварӣ*

Ҳофизо, тарки ҷаҳон гуфтан тарики хушдилист,
То напиндорӣ, ки аҳволи ҷаҳондорон хуш аст.
*Ҳофиз*

**ХУШДИМОҒ** خوش‌دماغ *киноя аз* хушҳол, шод, хурсанд.

Ту мекашӣ ба ағьёр, ман бо ду чашми хунбор,
Ту хушдимоғ бе ман, ман бедимоғ бе ту. *Сайидо*

Дар нишот ошуфтамағзу дар мусибат хушдимоғ,
Нағма махмурона, аммо шеванам мастона аст.
*Толиби Омулӣ*

**ХУШЗАБОН** خوش‌زبان *ниг.* **хушсухан.**

Аҳмадҷон-махдум ҷавони қобилу фозил, шоири хушзабон аст. *Садри Зиё*

**ХУШЗЕҲН** خوش‌ذهن *бозаковат, боақлу хуш, тезфаҳм.*

Мулло Иноят ба ғоят хушзеҳн буд. *Садри Зиё*

**ХУШК** خشک **1.** наму рутубат надошта; *муқобили* **тар** 1.

Ҳаворо даҳон хушк чун хок шуд,
Ба ҷӯй-андарун об тарьёк шуд. *Фирдавсӣ*

Хушк абре, ки бувад з-об тиҳӣ,
Н-ояд аз вай сифати обдиҳӣ. *Ҷомӣ*

**2.** хушкӣ, хок.

Куҷо оштӣ хоҳад Афросиёб,
Ки чандин сипоҳ орад аз хушку об. *Анварӣ*

Миқдори ёри ҳамнафас чун ман надонад ҳеҷ кас,
Моҳӣ, ки бар хушк уфтад, қимат бидонад обро.
*Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* холӣ; беҳосил, бефоида, беҳуда.

Ҳар касеро зи лабат хушк таманное ҳаст,
Ман худ ин бахт надорам, ки забонам бошад. *Саъдӣ*

**ваъдаи хушк** *киноя аз* ваъдае, ки ба он вафо нашавад, ваъдаи холӣ, ваъдаи бефоида, беҳуда.

Ваъдаҳои хушки березиш намеояд ба кор,
Тифлро натвон хамуш кардан ба гуфтугӯи шир.
*Соиб*

**ҳасрати хушк** орзуи беҳосил, орзуи бенатиҷа.

Чашми мо ҷуз ҳасрати хушк аз висоли ӯ набуд,
Ҳар чӣ аз дарьё гирифт ин абр, бар дарьё фишонд.
*Соиб*

**4.** *маҷ.* хасис; ◇ **хушку тар** а) хушкию баҳр.

Бар вусъати мамолику ҷоҳаш гувоҳ шуд,
Сите, ки дар замона зи хушку тар уфтод. *Анварӣ*

б) ҳамагӣ, ҳама чиз бе истисно.

Задаи пушти пои химмати ӯст
*Ҳар чӣ айём хушку тар дорад. Анварӣ*

в) хубу бад.

Ҳимматам аз сари кайҳон хӯрад об,
Нанги хушку тари кайҳон чӣ кунам? *Хоқонӣ*

**хушк бохтан** бохтани ҳама чиз, тамоман бохтан.

Чашми ман бо рухи ту ҳар ду ҷаҳон
Хушк мебозаду тар мемонад. *Хоқонӣ*

**хушк овардан** хомӯш будан аз таъсири бедимоғӣ.

Мастӣ фузуд андар сарам, хомӯш кунам, хушк оварам,
Хоҳӣ тамомаш бишнавӣ, имшаб бирав, фардо биё.
*Шамси Табрезӣ*

Хушк меовард ӯро шаҳрьёр,
Ӯ мукаррар кард руқъа чанд бор. *Румӣ*

**хушк шудан** сард шудан, шах шудан, карахт шудан.

Харгӯш аз ҳайбати ӯ бар ҷой хушк шуд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХУШКАЛОМ** خوش‌کلام суханвар, суханпардоз, балеғ.

Хуш ҷаманест оразат, хоса ки дар баҳори ҳусн,
Ҳофизи хушкалом шуд мурғи сухансарои ту.
*Ҳофиз*

Ба ғайри ин ки зи Шавкат кунанд бадгӯӣ,
Тамаъ набошад аз ин хушкаломҳо моро. *Шавкат*

**ХУШКАНДОМ** خشک‌اندام хароб, лоғар, камгӯшт, қоқина.

Мансур марде буд дарозболо, хушкандом, риштунук. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ХУШКАНОР** خوش‌کنار *киноя аз* маҳбуба.

Ман ғарқи мулку неъмат, сармасти лутфу раҳмат
Андар канори бахтам в-он хушканор бо ман.
*Шамси Табрезӣ*

**ХУШКБАНД** خشکبند бастан ва илоҷ кардани захме бе он ки марҳаме ё равғанҳои молидании кор фармуда шавад.

Бузургони донодилу ҳушманд
Бикарданд захмаш равон хушкбанд. *Фирдавсӣ*

**ХУШКЛАБ** خشکلب маҳрум аз чизе, мас. аз об ва хӯрокворӣ.

Бештар аҳли сухан ноком рафтанд аз ҷаҳон,
Тӯтиёнро хушклаб аз шаккаристон бурдаанд.
*Сайидо*

**ХУШКМАҒЗ** خشکمغز *кинояаз* аҳмақ, аблаҳ; девона.

Пеш омад зоҳиде, ғамдидае,
Хушкмағзе, дар бало часпидае. *Румӣ*

**ХУШКОМ** خوشکام хушбахт, некбахт, бахтьёр; шодмон, шод, хурсанд.

Бар ман аз ҳастии ман ҷуз ном нест,
Дар вуҷудам ҷуз ту, эй хушком, нест. *Румӣ*

**ХУШКОНҶ** خشکآنج хушкандом, лоғар, хароб, камгӯшт, қоқина.

Ту чунин фарбеҳу оганда чарой, падарат
Ҳиндуе буд яке лоғару хушконҷу наҳиф. *Лабибӣ*

**ХУШКОР||ХУШКОРД** خشکآر||خشکآرد орди нобехта, орде, ки сабӯсашро нагирифтаанд.

Хушкор гуриснаро кулич аст,
Бо серӣ нони майда ҳеҷ аст. *Низомӣ*

**ХУШКПАҲЛУ** خشکپهلو касе, ки аз ӯ фоидае нест, одами бехайр.

Ба захме рӯи сад сар бар замин аст,
Чаро теғи ту чандин хушкпаҳлуст? *Нозим*

**ХУШКРЕШ(А)** خشکریش||خشکریشه захме, ки аз берун хушк шудааст.

Бо хушкреши тири фалак тан ниҳодай,
В-аз захмҳои ҳодиса марҳам кушодай.
*Сайфи Исфарангӣ*

**ХУШКСАР** خشکسر *ниг.* **хушкмағз.**

**ХУШКСОЛ** خشکسال соли хушкӣ, қаҳтӣ, соли бебороӣ.

Зи хушксоли ҳаводис чӣ гуна хушк шавад
Ниҳоли мулк, ки иқболи ҷовидон корад. *Анварӣ*

Гӯ, зард шуд гиёҳе дар хушксоли ҳиҷрон,
Пажмурдагӣ мабодо он тоза арғавонро. *Ҷомӣ*

**ХУШКСОЛӢ** خشکسالی соли бебороӣ, қаҳтӣ.

Оташи хушксолӣ чашмаҳоро чун чашми сахтдилон бенам сохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ХУШКСОР** خشکسار ҷое, ки борон намеборад, минтақаи бебороӣ.

Ба ҳар хушксоре, ки Хисрав расид,
Биборид борон, гиё бардамид. *Низомӣ*

**ХУШКТИНАТ** خشکطینت касе, ки аз вай истифода бурдан мумкин нест, одами паст, хасис.

Аз хушктинатон маталаб ҷуз ҷавоби хушк,
Баҳри саробро чӣ бувад ҷуз саҳоби хушк. *Соиб*

**ХУШКӢ** خشکی 1. беобӣ, набудани наму рутубат; беборонӣ; *муқобили* **тарӣ** I.

Ва нармӣ аз тарӣ бувад ва сахтӣ аз хушкӣ.
*Ибни Сино*

Дарвеши заифҳолро дар хушкии тангсол мапурс, ки чунӣ, илло ба шарти он ки марҳаме бар реш ниҳӣ ва маълуме пеш. *Саъдӣ*

2. замини хушк, хок.

Ба рафтан-андар баҳраш баробари хушкӣ,
Ба ҷастан-андар кӯҳаш муқобили саҳро. *Анварӣ*

**хушкию об** тамоми рӯи замин, сар то сари дунё.

Дигар номвар ганҷи Афросиёб,
Ки касро набуд он ба хушкию об. *Фирдавсӣ*

3. *маҷ.* беҳосилӣ, бесамарӣ; бахилӣ, мумсикӣ.

Фориғ аз бешу ками баҳр бувад оби гуҳар,
Хушкии чарх ба арбоби қаноат чӣ кунад?! *Соиб*

◇ **хушкии бахт** бадбахтӣ.

Хушкии бахти фурӯмоя тилисме бастаст,
Қ-обам аз сар гузарад, лек лабам тар нашавад.
*Абӯтолиби Калим*

**хушкии толеъ** *ниг.* **хушкии бахт.**

Хушкии толеи мо садди Сикандар гардид,
В-арна пистони насиб ин ҳама бешир набуд. *Соиб*

**ХУШЛАҲҶА** خوشلهجه касе, ки забонаш ширин аст, хушзабон, хушоҳанг.

Зи чанги Зӯҳра шунидам, ки субҳдам мегуфт:
Ғуломи Ҳофизи хушлаҳҷаи хушовозам. *Ҳофиз*

Эй хуш он дилбари гулчеҳраи хушлаҳҷа, ки рахт
Зуд барбаст зи ҳангомаи кӯрону карон. *Ҷомӣ*

**ХУШЛИҚО** خوشلقا хушрӯй, хушсимо, зебочеҳра.

Як дам манеҳ аз канори фикрат
Он ҳурниҳоду хушлиқоро. *Анварӣ*

Дар шаҳру дашту баҳр чу ҳамроҳи он маҳем,
Эй ҷон ғулому бандаи он моҳи хушлиқо.
*Шамси Табрезӣ*

**ХУШМАНИШ** خوشمنش некниҳод, хуштабиат; хушфикр, хурсанд.

**ХУШМАНИШӢ** خوشمنشی некниҳодӣ, хуштабиатӣ; хушфикрӣ, хурсандӣ.

Чун дили бодахор гашт ҷаҳон
Бо нашоту нуфузу хушманишӣ. *Хисравӣ*

**ХУШМАОШ** خوشمعاش он кӣ аз ҳаёт баҳрабар аст, ба хушӣ ва бо ёру дӯстон ҳаёт ба сар мебарад, хушгузарон.

Савдо шоири забардаст, олиҳиммати хушмаош буд. *Садри Зиё*

**ХУШМАШОМ** خوشمشام хуштабъ, хушзавқ.

Аз даҳони одамии хушмашом
Ҳам паёми ҳақ шунидам, ҳам салом. *Румӣ*

**ХУШМАҚОЛӢ** خوشمقالی хушгӯӣ, хушгапӣ.

Эй ранги рухат ба ранги олӣ машҳур,
Ёқути лабат ба хушмақолӣ машҳур.
*Қурбонхони Фитрат*

**ХУШМУҲОВАРА** خوشمحاوره ҳозирҷавоб, хушҷавоб, мусоҳиби нуктадон.

Лутфӣ ҷавоне хушсӯҳбат ва хушмуҳовара, хушхӯй ва латтоф буд. *Садри Зиё*

**ХУШНАВИС** خوش‌نویس касе, ки хатти хушрӯй дорад, хаттот, хушхат.

З-ин ҳуруфат шуд хирад борикрес,
Насх мекун, эй адиби хушнавис! *Румӣ*

**ХУШНАВО** خوش‌نوا хушовоз, хушсадо, хушоҳанг.

Ту низ бода ба чанг ору роҳи саҳро гир,
Ки мурғи нағмасаро сози хушнаво овард. *Ҳофиз*

**ХУШНАВОЗ** خوش‌نواز **1.** касе, ки хуб менавозад, навозандаи моҳир, созандаи хуб.

Чунин гуфт, к-аз шаҳри Мозандарон
Яке хушнавозам зи ромишгарон. *Фирдавсӣ*

**2.** номи як подшоҳи турк дар «Шаҳнома».

Ҳамеронд бо лашкару ганҷу соз,
Ки пайкор ҷӯянд бо Хушнавоз. *Фирдавсӣ*

**ХУШНАМО** خوش‌نما хушнамуд, зебо.

Қозӣ Абдулҳакими Савлат зотан соҳиби қомату ваҷоҳат ва сурати зебо ва риши бузурги хушнамо буда. *Садри Зиё*

**ХУШНУД** خوشنود хурсанд, шод, розӣ.

Магар ёре зи ман хушнуд гардад,
Бувад дар кори ман саъи ту машкур. *Манучеҳрӣ*

Падару модарашро бихонданд ва бо неъмати бекарон хушнуд гардониданд. *Саъдӣ*

Хасмро бо ҳақ хушнуд натавон кард ва ҳусули ризои ҷамеи халоиқ. *Аҳмади Дониш*

**ХУШО** خوشا бисьёр хуш; чӣ хуш аст!; эй хуш!

Ҳарими манзили ҷонон бурун зи олами мост,
Хушо касе, ки дар ин гуфтугӯй маҳрами мост. *Ҷомӣ*

Хушо касе, ки дар ин олами хarобобод
Асоси зулм фиганду бинои дод ниҳод. *Ҳилолӣ*

**ХУШОБ** خوشاب **1.** ҷилодор, обдор, хушранг, дурахшон (дар бораи сангҳои қиматбаҳо).

Сурайё чу як хӯша дурри хушоб
Бароварда ғаввоси гардун бар об. *Хоҷу*

**2.** дандон.

Бипурсид Синдухт Меҳробро,
Зи хушоб бикшод уннобро. *Фирдавсӣ*

**ХУШОВО** خوش‌آوا *ниг.* **хушовоз.**

**ХУШОВОЗ** خوش‌آواز хонандае, ки овози нағзу форам дорад.

Яке пойкӯбу дигар чангзан,
Се дигар хушовозу андӯҳшикан. *Фирдавсӣ*

...Чаҳорум — хушовозе, ки ба ҳанҷараи довудӣ об аз ҷараён ва мурғ аз таярон боз дорад. *Саъдӣ*

**ХУШОМАД** خوش‌آمد сухане, ки касеро хуш ояд ва ӯ аз он хурсанд шавад; таърифи ғайри самимӣ, таърифи ғаразнок, тамаллуқ.

Гумон накунад, ки ҳама аз вай хушнуданд ё хушомад аз дил мегӯянд. *Аҳмади Дониш*

**ХУШОМАДГӮ(Й)** خوشامدگو(ی) касе, ки ба каси дигар тамаллуқ мегӯяд, тамаллуқкор, лаганбардор.

Хушомадгӯ гар аз дунё барафтад,
Халал дар кори шоҳон камтар афтад. *Нозим*

Хушомадгӯйро бар худ мадеҳ роҳ. *Зарбулмасал*

**ХУШОЯНД(А)** خوش‌آینده дилкаш, форам, шоиста, мақбул, писандида.

Зи савти хушояндаи паҳлавӣ
Тараннумкунон Зӯҳра дар пайравӣ. *Ҳотифӣ*

**ХУШРАНГ** خوش‌رنگ бо ранги хуб, зеборанг.

Булбуле барги гуле хушранг дар минқор дошт
В-андар он барги наво хуш нолаҳои зор дошт.
*Ҳофиз*

**ХУШСАВДО** خوش‌سودا бе музояқа ва бе талош савдокунанда, харидуфурӯшкунанда; хушҳисоб.

Шод бош, эй ишқи хушсавдои мо,
Эй табиби ҷумла иллатҳои мо! *Румӣ*

**ХУШСУХАН** خوش‌سخن касе, ки дар сухан маҳорат дорад, суханвар, зебосухан.

Мунзим аз хушнависони рӯзгор ва хушсуханони ин диёр аст. *Садри Зиё*

**ХУШТАБЪ** خوش‌طبع касе, ки завқи шоирӣ дошта бошад, сухандон, шоиртабиат.

Яке базлаширину хуштабъ буд,
Ки бо мо мусофир дар он рабъ буд. *Саъдӣ*

**ХУШУ** خشو модарзан, модарарӯс; модаршӯй.

Бадсиголи туву мухолифи ту,
Хушуи ҷангҷӯйро домод. *Фаррухӣ*

**ХУШУК** خشوک *ниг.* **хашук.**

**ХУШУНАТ** *а.* خشونت дағалӣ, дурущтӣ.

Баққолеро дираме чанд бар сӯфиён гирд омада буд дар Восит, ҳар рӯз мутолабат кардӣ ва суханҳои бо хушунат гуфтӣ. *Саъдӣ*

На охир ғарибӣ диёри туанд,
Туро бо ғарибон хушунат чаросṭ? *Камоли Хуҷандӣ*

**ХУШФАҲМ** خوش‌فهم *ниг.* **хушзеҳн.**

Ҳама хушфаҳмон ва закитабъон аз дунболаш медавиданд ва ба атрофаш метаниданд. *Садри Зиё*

**ХУШХАБАР** خوش‌خبر **1.** касе, ки хабари хуш меоварад.

Хушхабар бош, эй насими шимол,
Ки ба мо мерасад замони висол. *Ҳофиз*

**2.** хабари хуш, навид.

Нуктаи рӯҳфазо аз даҳани дӯст бигӯ,
Номаи хушхабар аз олами асрор биёр. *Ҳофиз*

**ХУШХИРОМ** خوش‌خرام хушрафтор, хушҳаракат, касе ё чизе, ки хуб роҳ меравад.

Эй кабки хушхиром, куҷо меравӣ, биист,
Ғарра машав, ки гурбаи зоҳид намоз кард. *Ҳофиз*

◇ **сарви хушхиром** *киноя аз* қомати ёр.

Шамоиле, ки шунидам ба умри хеш зи тубо,
Ҳама муояна дар сарви хушхироми ту ёбам. *Ҷомӣ*

**ХУШХОН** خوشخوان хушовоз, хушсадо, хушоҳанг.

Мурғи хушхонро башорат бод, к-андар роҳи ишқ
Дӯстро бо нолаи шабҳои бедорон хуш аст. *Ҳофиз*

**ХУШХУЛҚ** خوش‌خلق хуштабиат, хушахлоқ.

Ҷавонмарду хушхулқу бахшанда бош,
Чу ҳақ бар ту пошад, ту бар халқ пош. *Саъдӣ*

**ХУШХӮ(Й)** خوشخو(ی) касе, ки ахлоқаш хуб аст, хуштабиат, хушфеъл.

Агарчи пеши ёрон гӯяд аз шарм,
К-аз ӯ хушхӯйтар ёре набошад,
Ту худ донӣ, ки аз ту булъаҷабтар
Ситамгоре, дилозоре набошад. *Анварӣ*

Возеҳ ... хушхӯй ва санҷидагӯй аст. *Садри Зиё*

**ХУШЪИЁР** خوش‌عیار хушсифат (дар бораи тилло, нуқра ва ғ.).

Дӣ рафту парир, нақд бистон,
К-он нуқраи хушъиёр омад. *Шамси Табрезӣ*

**ХУШЪИНОН** خوش‌عنان **1.** рому мутеъ (дар бораи асп); **2.** *маҷ.* фармонбардор, мутеъ.

Ба дастам дарорад дилат хушъинон,
Табарзад чунин шуд, табархун чунон. *Низомӣ*

Мо чу мавҷи хушъинон дар баҳру бар афтодаем,
Нестем оташ, вале дар хушку тар афтодаем. *Соиб*

**ХУШҒАМЗА** خوش‌غمزه нозкунанда, танноз, серноз.

Хушғамза чашми хур зи ту, шаб турра бар анбар зи ту,
Пешонии ахтар зи ту доғи «атаъно» дошта. *Хоқонӣ*

**ХУШӢ||ХАШӢ** خوشی **1.** шодӣ, хурсандӣ, сурур, лаззат, кайф.

... Ки ин рӯзгори хушӣ бигзарад,
Замона дами мо ҳама бишмарад. *Фирдавсӣ*

Хушию ошиқӣ бо ҳам набошад. *Зарбулмасал*

**2.** меҳрубонӣ, нармӣ, мулоимат, хушмуомилагӣ.

Чу бо сифла гӯӣ ба лутфу хашӣ,
Фузун гардадаш кибру гарданкашӣ. *Саъдӣ*

Ба ширинзабониву лутфу хашӣ
Тавонӣ, ки пиле ба мӯе кашӣ. *Саъдӣ*

**ХУШҚАЛАМ** خوش‌قلم хушхатт, хаттот; **баёзи хушқалам** коғази соф, ки ба рӯи он ба хубӣ навиштан мумкин аст.

Баёзи гардани ӯ дастро зи кор барад,
Баёзи хушқалам аз даст ихтиёр барад. *Соиб*

**ХУШҚАЛАМӢ** خوش‌قلمی хушхатӣ, хаттотӣ.

Дигар дабири ҳумоюнхате, ки гоҳи рақам
Ниҳад зи хушқаламӣ бар рухи Аторуд хол.
*Аҳмади Дониш*

**ХУШӮЪ** *а.* خشوع фурӯтанӣ, хоксорӣ; фурӯтанӣ кардан, хоксорӣ кардан.

Ба забони хузӯъ ва хушӯъ пайғомҳо дода амон талабид. *«Равзат-ус-сафо»*

Гаҳи сиёсат орад падид ҳайбати ӯ
Хушӯъ дар абсору хузӯъ дар аъноқ. *Ломеъ*

Бош доим бо хузӯу бо хушӯъ
Дар қиёму дар суҷуду дар рукӯъ. *Шоҳидӣ*

**ХУШҲОЛ** خوش‌حال он ки аҳволаш хуб аст, шодмон, масрур, хурсанд.

Танам чун ришта шуд з-он пироҳангулгуну хушҳолам,
Ки боре метавон гунҷид дар як пироҳан бо ӯ.
*Ҳилолӣ*

**ХУШҲУЗУР** خوش‌حضور хушсӯҳбат, форамгап, хушсухан, он ки ҳузураш писандида аст.

Дар Хуросон шахсе буд аз Туркистон омада, номи ӯ Ҳиббатуллоҳ, марде некӯхулқи хушҳузур.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ХУЮЛ** *а.* خیول *ҷ.* хайл 1.

Паси пушти ҷунуди зафар вурудро ба хуюлу фуюл ... ороиш доданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ХУҶАСТА** خجسته **1.** хуб, хуш; муборак; хушбахт, саодатманд, фархунда.

Якояк биёмад хуҷаста сурӯш
Ба сони парии палангинапӯш. *Фирдавсӣ*

Хуҷаста зуфунуни раҳнамуне,
Ки дар ҳар фан бувад чун марди якфан. *Манучеҳрӣ*

**хуҷаста бод!** муборак бод!

Ба фаррухию хушӣ бар худойгони башар
Хуҷаста бод чунин ид, сад ҳазори дигар! *Муиззӣ*

**2.** як навъ гули зард.

Шабгир набинӣ, ки хуҷаста ба чӣ дард аст,
Гӯӣ ки ҳама мушку маю ғолия хӯрдаст. *Манучеҳрӣ*

**ХУҶАСТАЛИҚО** خجسته‌لقا муборакчеҳра, хубрӯй, хушрӯй, зебрӯй.

Меҳргонаш хуҷаста бод чунон,
К-ӯ хуҷастаю хуҷасталиқост! *Фаррухӣ*

**ХУҶАСТАТАЛЪАТ** خجسته‌طلعت муборакдидор, муборакчеҳра; хушрӯй.

Хуҷастаталъату фирӯзбахту фаррухфол,
Саидтолеу масъудрою саъдлиқо. *Убайди Зоконӣ*

**ХУҶАСТАХАЛАФ** خجسته‌خلف дорои пасояндаи муборак, соҳибфарзанди хушбахт.

**ХУҶОРА** خجاره андак, кам, кӯтоҳ (оид ба вақт).

Ва бозфурӯхтани ӯ ниме даркро ба понздаҳ ҳазор динор, ки биситаданд дар муддате хуҷора.
*«Таърихи Систон»*

**ХӢ** خی *шакли кӯтоҳшудаи* **хик.**

Май хӯрам, то чу нор бишикофам,
Май хӯрам, то чу хӣ баромосам. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХӮ(Й)** خو(ی) табиат, одат, тинат, хулқ.

Агар зи дасти ҷафо бар фалак равад бадхӯй,
Зи дасти хӯи бади хеш дар бало бошад. *Саъдӣ*

Туфайли дигарон бошад, ки ёбам лаззати теғат,
Ҳамеша хӯи ту хунрезии ҳар бегуноҳ бодо! *Ҷомӣ*

**хӯ гирифтан** одат кардан, унс гирифтан, омӯхта шудан.

З-ин сон, ки хӯ гирифт дилам бо висоли ту,
Эй вой он замон, ки бубинам ҷамоли ту. *Ҷомӣ*

Рӯзгоре шуд, ки дил бо доғи ҳиҷрон хӯ гирифт,
Аз насиҳат боз кай гардад диле, к-он хӯ гирифт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**хӯ кардан** одат кардан, омӯхта шудан, унс гирифтан.
Анварӣ, дам даркашу таслим кун,
*Қ-ин ситам бар хештан хӯ кардаӣ. Анварӣ*
Зи дил хун мехӯрам, кори ман ин аст,
Ба ғам хӯ кардаам, ёри ман ин аст. *Мушфиқӣ*

**ХӮГАР** خوگر касе ё ҳайвоне, ки бо шахсе ба осонӣ унс мегирад, одаткунанда, хӯгиранда.
Андак-андак кардамат фармонпазир,
Ман ба иззат хӯгарам, сахтам магир. *Румӣ*
Ман ҷуръанӯши базми ту будам ҳазор сол,
Кай тарки обхӯрд кунад табъи хӯгарам. *Ҳофиз*

**ХӮГИР** خوگیر хӯгиранда, хӯгирифта.
Дили Ҳофиз, ки ба дидори ту хӯгир шуда буд,
Нозпарварди висол аст, маҷӯ озораш! *Ҳофиз*

**ХӮД** خود кулоҳи ҷангӣ, ки аз филиз сохта мешавад.
Сиёвуш биёмад ба пеши падар,
Яке хӯди заррин ниҳода ба сар. *Фирдавсӣ*
Ҳама ба хӯд ва миғфар ва зиреҳ ва ҷавшан ва дебо биёростанд. *«Таърихи Систон»*
Хӯде рӯйпӯши оҳанӣ биёварданд, амдан танг, чунон ки рӯй ва сарашро напӯшидӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ХӮЙ** خوی *ниг.* **хӯ(й).**

**ХӮЛ** خول паррандаи гунҷишкмонанди хушовоз.
Хӯл танбӯра, ту гӯӣ, занаду лоскуве
Аз дарахте ба дарахте шаваду гӯяд оҳ. *Манучеҳрӣ*
Хӯле ба кафам беҳ, ки куланге ба ҳаво. *Зарбулмасал*

**ХӮНАМО** خونما нишондиҳандаи одату ахлоқи худ.
Оламе андар ҳунарҳо хӯнамост,
Ҳамчу олам бевафо вақти вафост. *Румӣ*

**хӯр** خور *асоси замони ҳозираи* **хӯрдан.**

**ХӮР** خور хӯрок, таом, ғизо, хӯрданӣ, хӯриш.
Шабу рӯзу гардун, сипеҳр офарид,
Хӯру хобу тундию меҳр офарид. *Фирдавсӣ*
Зи дарди дуриаш девона гаштам,
Зи хушу хобу хӯр бегона гаштам. *Убайди Зоконӣ*

**ХӮРА||ХАРА** خوره **1.** ҳар чизе, ки чизеро хӯрда вайрон мекунад, мас. занг, муриёна; **2.** *тиб.* касалии ҷузом, касалии махав.

**ХӮРАНДА** خورنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **хӯрдан; 2.** аъзои оила, фарзанд, нафақахӯр.
Яке аз уламо хӯрандаи бисьёр дошт ва кафоф андак. *Саъдӣ*
**3.** рӯзахӯр, касе, ки рӯза намегирад.
Хӯранда, ки хайраш дарояд зи даст,
Беҳ аз соимуддаҳри дуньёпараст*.

**хӯрд** خورد *асоси замони гузаштаи* **хӯрдан.**

**ХӮРД** خورد хӯрок, таом, ғизо, хӯрданӣ.
Хӯрде, ки хӯрад гавазн ё шер,
Эшон хоянду ман шавам сер. *Низомӣ*
Хӯрдат ҳамагӣ зи ғуссаи ман,
Гуфтат ҳамагӣ зи қиссаи ман. *Шоҳин*

**ХӮРДА** خورده *сифати феълӣ ва феъли ҳоли замони гузаштаи* **хӯрдан;** ◇ **санги хӯрда** санги задашуда.
*Он ки дасти қувват надорад, санги хӯрда нигоҳ* медорад, то ба вақти фурсат дамор аз димоғи хасм барорад. *Саъдӣ*

**ХӮРДАН** خوردن **1.** чизе дар даҳан гузоштану фурӯ бурдан, тановул кардан, ғизо гирифтан.
Бихӯрду бар ӯ офарин кард сахт,
Маза ёфт з-он хӯрданаш некбахт. *Фирдавсӣ*
На чандон бихӯр, к-аз даҳонат барояд,
На чандон, ки аз заъф ҷонат барояд. *Саъдӣ*
**2.** нӯшидан, ошомидан.
Сухан дуруст бигӯям, наметавонам дид,
Ки май хӯранд ҳарифону ман назора кунам. *Ҳофиз*
**ҷом хӯрдан** май нӯшидан; **3.** *маҷ.* аз байн бурдан, несту нобуд кардан, маъзул кардан.
Нагузорад, ки вай чокарони вайро бихӯрад. *«Таърихи Байҳақӣ»*
**4.** *маҷ.* аз они худ кардан, ба тасарруф овардан, ситондан.
Чу душман хари рустоӣ барад,
Малик бочу даҳьяк чаро мехӯрад?! *Саъдӣ*
**5.** сарф кардан.
Яке заҳраи харҷ кардан надошт,
Зараш буду ёрои хӯрдан надошт. *Саъдӣ*
Бигуфто, ки ҳон, эй муборакнафас,
Нахӯрдам ба ҳилатгарӣ моли кас. *Саъдӣ*
**6.** тасодум кардан, расидан, ба ҳам задан.
Ҳар кӣ ғофил шавад, эмин зи маломат гардад,
Нахӯрад санг бар он нахл, ки бебар шудааст. *Соиб*
Ва аксари ин киштиҳо аз садмати оби баҳр ба ҳамдигар хӯрда мешиканад. *Аҳмади Дониш*
**7.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. 'савганд хӯрдан', 'ғам хӯрдан' ва ғ.

**ХӮРДАНӢ** خوردنی **1.** *сифати феълии замони ояндаи* **хӯрдан; 2.** ҳар чизе, ки хӯрда мешавад ё қобили хӯрдан аст, хӯроквορӣ, хӯрок, ғизо.
Аз он пеш к-ин корҳо шуд басеҷ,
Набуд хӯрданиҳо ҷуз аз мева ҳеҷ. *Фирдавсӣ*

**ХӮРДХОН** خوردخوان дастархон, суфра, хони таом.
... Ки солори хон хӯрдхон оварад,
Хӯришҳои хуш дар миён оварад. *Низомӣ*

**ХӮРИШ** خورش хӯрок, ғизо, ҳар чизе, ки бо нон мехӯранд.
Аз ӯ андар омад ҳаме парвариш,
Ки пӯшиданӣ нав буду нав хӯриш. *Фирдавсӣ*
Хӯриш пок аз он хӯр, ки нағз оядат,
Ба андоза в-он гаҳ ки беҳ оядат. *Асадӣ*
Ҳар гоҳ, ки писарон аз баҳри вай хӯриш овардандӣ, аз баҳри он писар баргирифтӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**ХӮРИШГАР** خورشگر ошпаз, таббох.
Хӯришгар бад-ӯ гуфт, к-эй подшо,
*Ҳамеша бизӣ шоду фармонраво. Фирдавсӣ*

**ХӮРИШХОНА** خورشخانه ошхона, ошпазхона.

Калиди хӯришхонаи подшо
Бад-ӯ дод дастури фармонраво. *Фирдавсӣ*

**ХӮРОБА** خورابه оби андаке, ки аз банди оби бисьёр таровиш мекунад; оби андак барои нӯшидан.

Зи ҷӯи хӯроба ту камтар бигӯй,
Ки бисьёр гардад ба як бор ӯй. *Унсурӣ*

**ХӮРОН(И)ДАН** خوراندن||خورانیدن хӯрок додан; ба хӯрдан водор кардан.

Фалак бин, ки чун медавонад маро,
Ту гӯӣ, ки хун мехӯронад маро. *Хоҷу*

**ХӮЧ** خوچ *ниг.* **хуч.**

**ХӮША** خوشه **1.** чандин донаи ғалла ва ё мева, ки ба ҳам пайваста аз танаи гиёҳ ё шохи дарахт овезон мешаванд, мас. хӯшаи гандум, хӯшаи ангур.

Танаш симу шохаш зи ёқуту зар,
Бар-ӯ гуна-гун хӯшаҳои гуҳар. *Фирдавсӣ*

Бифармояд, то ғаллаҳо дар анбор кунанд, ҳамчунин бо хӯшаи хурд нокарда. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** *киноя аз* фоида, нафъ.

Таматтӯъ зи ҳар гӯшае ёфтам,
Зи ҳар хирмане хӯшае ёфтам. *Саъдӣ*

**3.** *нуҷ.* бурҷи Сунбула.

Падар бар падар подшоҳӣ мароcт,
Хуру Хӯшаю бурҷи Моҳӣ мароcт. *Фирдавсӣ*

**хӯшаи Парвин** галаситораи Парвин.

Осмон, гӯ, мафурӯш ин азамат, к-андар ишқ
Хирмани Маҳ ба ҷаве, хӯшаи Парвин ба ду ҷав. *Ҳофиз*

**ХӮШАВОР** خوشه‌وار монанди хӯша, бо донаҳои бисьёри ба ҳам часпида, зич.

Сар то ба пой донаи ашк аст хӯшавор
Дар гӯшае, ки оҷизи бетӯша ҷон диҳад. *Мушфиқӣ*

**ХӮШАЧИН** خوشه‌چین **1.** касе, ки баъд аз дарав боқимондаҳои кишти ғалларо ҷамъ мекунад.

Худованди хирман зиён мекунад,
Ки бо хӯшачин сар гарон мекунад. *Фирдавсӣ*

Балогардони ҷону тан дуои мустамандон аст,
Ки бинад хайр аз он хирман, ки нанг аз хӯшачин дорад?! *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* касе, ки аз ҳар ҷо ва аз ҳар чизе, мас. илм, адаб, барои худ баҳрае мебарад.

Қотибони қисмату тақдир аз фикри расо
Хирмани мулки суханро хӯшачинам кардаанд. *Туғрал*

**ХӮШИДАН** خوشیدن хушк шудан, хушкидан, қоқ шудан.

Бихӯшид сарчашмаҳои қадим,
Намонд об ҷуз оби чашми ятим. *Саъдӣ*

**ХӮШОНИДАН** خوشانیدن хушк кунондан, хушконидан, қоқ кунондан, хушк кардан, қоқ кардан.

Бихӯшонадат гар хушкӣ фазояд
Ва гар сардӣ, худ он бешат газояд. *Абӯшакури Балхӣ*

**ХӮҲЛ||ХӮҲАЛ** خوهل кач, нораст.

Бас ар жожу хӯҳл оварӣ пеши ман,
Ҳамат хӯҳл посух диҳад пиразан. *Абӯшакури Балхӣ*

Он бандҳо, ки баст Фалотуни пешбин,
Хӯҳл асту суст пеши кеҳин пешкори ман. *Носири Хисрав*

**ХӮЧА** خوجه *ниг.* **хоҷа.**

# Ч

**Ч** ҳарфи бисту панҷӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ—ҳарфи چ; *ниг.* **чим** I.

**ЧАББИН||ЧУББИН||ЧАППИН||ЧУППИН** چبین||چپین сабади табақмонанд, ки аз химчаи бед ва ғ. мебофанд.

Яке пок чаббини пӯшида дошт,
Басе сар бар ӯ-бар ҳаме даргузошт. *Фирдавсӣ*

Ба чуппин дарафганд ногаҳ сараш,
Ҳамон нони кашкин ба пеш-андараш. *Фирдавсӣ*

**ЧАВГОН** چوگان **1.** чӯбдасти саркач, ки бо он дар чавгонбозӣ гӯй (тӯби чӯбӣ)-ро мезананд.

Эй сабо, бо сокинони шаҳри Язд аз мо бигӯ,
К-эй сари ҳақношиносон гӯи чавгони шумо! *Ҳофиз*

Дили Шоҳин ба хами зулфи ту дорад таслим,
Чӣ кунад гӯй, ки андар хами чавгон афтод? *Шоҳин*

**2.** чавгонбозӣ, бозии гӯю чавгон.

Ба чавгон худ чунон чолок буданд,
Ки гӯй аз чанбари гардун рабуданд. *Низомӣ*

**чавгон бохтан** (*ё* **задан**) чавгонбозӣ кардан.

Мансаби ту чист — чавгон бохтан,
Рахш зери рон, ба майдон тохтан. *Ҷомӣ*

Чавгон задӣ ба шодӣ бо бандагони хеш,
Чавгон задан зи халқи ҷаҳон мар-туро сазост. *Фаррухӣ*

**3.** чӯбдасти нақоранавозӣ.

Ва лекин то ба чавгон мезанандаш,
Духул ҳаргиз нахоҳад гашт хомӯш. *Саъдӣ*

**4.** *киноя аз* зулфи хамида.

Эй ки бар маҳ кашӣ аз анбари соро чавгон,
Музтарибҳол магардон мани саргардонро! *Ҳофиз*

**чавгон шудан** хам шудан, кач шудан, ҳалқа шудан.

Ҳар дам равам аз ҳол, ки он турраи мушкин
Чавгон шуда дар гӯи занахдони ту имрӯз. *Мушфиқӣ*

◇ **чавгони зар** *киноя аз* шамшер.

Дасти вай аз қуввати чавгони зар
Кард пур аз гӯи замин сар ба сар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба чавгон омадан** *киноя аз* ба даст омадан, ба тасарруф даромадан.

Рўзам сиёҳ гашт ба майдони дўстӣ,
Эй гўи офтоб, ба чавгон наёмадӣ. *Мулҳам*

**ЧАВГОНГАР** چوگان گر чавгонбоз; **гўю чавгонгар** *бозандаи* гўй ва чавгон; *киноя аз* бозингар ва бозидоранда.

Ин ҷаҳонест дуни дунпарвар
В-ин сипеҳрест гўю чавгонгар. *Саноӣ*

**ЧАВГОНӢ** چوگانی **1.** мансуб ба чавгон, мансуб ба чавгонбозӣ; **аспи чавгонӣ** аспи махсуси чавгонбозӣ.

Чун дуто шуд қаддат аз пирӣ, гаронҷонӣ макун,
Беш аз ин истодагӣ бо аспи чавгонӣ макун. *Соиб*

**бўри чавгонӣ** *ниг.* **аспи чавгонӣ.**

Ҳамон бўри чавгонии бодпой
Ба сад захми чавгон нахезад зи ҷой. *Низомӣ*

**2.** чавгонмонанд, сархамида, ҳамчун чавгон саркаҷ ва хамида.

**ЧАВКӢ** *ҳ.* چوکی нигаҳбонӣ, посбонӣ, қаравулӣ.

Чун порае аз шаб гузашта, ... ҳар кас ба хонаи худ рафт ва ғайр аз умаро, ки навбати чавкии эшон буд, касе намонд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧАВЛ** چول *ниг.* **чул.**

**ЧАВЛӢ** *т.* چولی чўлпӣ, асбоби махсус барои бардоштани тушбера аз дег, баракбардорак.

Тушбера, махўр ғам, ки чӣ шуд чавлию кафгир,
К-аз дег ба чанголи азизат чалавидем. *Савдо*

**ЧАВПАР** *ҳ.* چوپر навъе аз бозӣ дар Ҳинд аз қабили нард бо мўҳраҳои рангоранг.

Малик Ноиб... бо хоҷасароён, ки маҳрами ў буданд, ... ба чавпар бохтан, ки аз қисми қимор аст, машғул шудӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧАВТАРА** *ҳ.* چوتره ду суфачаи яккасаи рў ба рў дар паҳлўи дарвоза.

Ҷалолиддини Фирўзшоҳи Хилҷӣ... гунбаде бас баланд фармуда чавтарае баст.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЧАГОМА||ЧАКОМА** چگامه||چکامه қасида.

Чу гардад огаҳ хоҷа зи холномаи ман,
Ба шаҳриёр расонад сабук чагомаи ман.
*Абулмасалӣ Бухороӣ*

**ЧАК** چک **1.** санад, ҳуҷҷат; қабола; барот.

Ҳар даъвие, ки аз ту ба фазлу камол рафт,
Бирҷис мўҳр карду Уторуд навишт чак. *Шоҳин*

**чаки безорӣ ва фироқ** хат ва ҳуҷҷати тарки алоқа, хати ҷудоӣ.

Чун намонад дирам, талоқ диҳад,
Чаки безорию фироқ диҳад. *Саноӣ*

**2.** ҳукм, ҳукми қозӣ.

Бими ту ҷуз ба ҳабс чак накунад,
Он кунад бо ту, к-эч саг накунад. *Саноӣ*

**3.** панҷшохае, ки ғаллаи кўфташударо бо он бод дода, донаро аз коҳ ҷудо мекунанд.

То ба ғарбела ҳамчу барзигар
Дона аз каҳ ба чак бисозад соф. *Фароловӣ*

**ЧАКИДА** چکیده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **чакидан; 2.** қатра, чакра; **3.** гурз, амўд.

Чакидаи ту зи мағзи ялон кунад аълом,
Ҳусоми ту зи сари душманон диҳад пайғом.
*Шамси Деҳистонӣ*

◇**чакидаи ҷигар** *киноя аз* хуни ҷигар.

Ғизои ҷону танам аз чакидаи ҷигар омад,
Ҳар он ки костам аз хеш, ҳам ба хеш фузудам.
*Қосими Машҳадӣ*

**чакида хун** *киноя аз* шароб.

Дардеҳ аз он чакида хун з-обилаи тани разон,
К-обилаи рухи фалак бурда арўси ховарӣ. *Хоқонӣ*

**ЧАКИДАН** چکیدن резон шудани моеот ба таври қатра-қатра.

Ашке, ки туро бар гули рухсор давида,
Борони баҳор аст, ки бар лола чакида. *Ҷомӣ*

Бас ки чун ҷавҳари оина тамошоназарем,
Мечакад хуни таҳайюр зи рагу решаи мо. *Бедил*

**ЧАКМА** *т.* چکمه мўза.

Нозукон, к-ин мўзаи барҷаста бар по мекунанд,
Чакмаро баҳри танаъум зеру боло мекунанд.
*Низоми Албиса*

**ЧАКМАН** چکمن ҷомаи рўйпўшӣ, ки аз матои пашмина бофта ва дўхта шудааст.

Подшоҳо, чакмани инъомро меҳтар надод,
Дар либоси назм бо ў гуфтугў хоҳад шудан.
*Мушфиқӣ*

**чакмани сақирлот** навъе аз чакмани нафис.

Ҷаноби Хоҷа Ҳошимӣ ҳамон аспе, ки Наймонниёз кашида буд, бо чакмани сақирлот, ки дар бар доштанд, ба ин камина инъом фармуданд. *Восифӣ*

**ЧАКОВ** چکاو *шакли кўтоҳшудаи* **чаковак.**

Чунин гуфт бо Геви ҷангӣ Тажов,
Ки ту чун уқобию ман чун чаков. (1) *Фирдавсӣ*

**ЧАКОВА** چکاوه *шакли кўтоҳшудаи* **чаковак.**

Бар фарқи сари наргис-бар зард кулоҳ,
Бар фарқи сари чакова як мушт гиёҳ. (1)
*Манучеҳрӣ*

**ЧАКОВАК** چکاوک **1.** парандаест хурди ҳалолгўшти хушовоз, ки ҳамчун ҳудҳуд тоҷдор аст, қуббара, сўфитўрғай.

То чаковак баст мусиқор бар минкори хеш,
Арғанун бастаст булбул бар дарахти арғавон.
*Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* овоз ва оҳанги хушу форам.

Наво гар навои чаковак бувад,
Чу душман занад, тири новак бувад. *Низомӣ*

Бат аз бим чун созад овозро,
Навои чаковак бувад бозро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАКОД||ЧАКОДА** چکاد||چکاده **1.** болои сар; болои пешонӣ.

Гар худуро бар осмон фиканам,
Бегумонам, ки бар чакод оянд. *Бадеӣ*

Нахустин пеши майдон шуд пиёда,
Қадам ғарқа дар оҳан то чакода. *Аттор*

**2.** сари кўҳ, қуллаи кўҳ.

Биёмад давон дидбон аз чакод,
Ки омад сипоҳе зи Эрон чу бод. *Фирдавсӣ*

**ЧАКОМА** چکامه *ниг.* **чагома.**

**ЧАКОН(И)ДАН** چکاندن||چکانیدن резонидани моеъ ба таври қатра-қатра.

Нола бар гардун расонидан гирифт,
В-аз дида хун чаконидан гирифт. *Ҷомӣ*

Чаро қадри сухандонро надонад,
Ки назмаш оби гавҳар мечаконад. *Ҳозиқ*

**ЧАКОЧАК||ЧАКОЧОК** چکاچک||چکاچاک садои пай дар паи ба ҳам хӯрдани яроқҳои ҷангии ҷанговарон.

Деҳодеҳ баромад зи ҳар паҳлуе,
Чакочок бархост аз ҳар сӯе. *Фирдавсӣ*

Зи бими чакочак, ки омад зи тир,
Кафан гашт дар зери ҷавшан ҳарир. *Низомӣ*

**ЧАКРА** چکره қатра, рашҳа.

Ҳафт дарьё андар ӯ як қатрае,
Ҷумла ҳастиҳо зи мавҷаш чакрае. *Румӣ*

**ЧАКУК** چکک||چکوک *шакли кӯтоҳшудаи* **чаковак.**

Агар бозӣ, андар чакук кам нигар,
В-агар бошай, сӯи баттон мапар! (1)
*Абӯшакури Балхӣ*

Эй ғуки чангалӯк, чу пажмурда барги кук,
Хоҳӣ, ки чун чакук биparrӣ сӯи ҳаво. (1) *Лабибӣ*

**ЧАКУШ** چکش бӯлға, болға, путк.

Гуфт: Баҳри ман ҷиҳоз овардай, к-ояд ба кор?
Гуфт: Оре, ҳам чакуш овардаам, ҳам калбатайн.
*Неъматхони Олӣ*

**ЧАЛАБ||ЧАЛАП** چلب||چلپ *мус.* як навъ олати мусиқӣ, ду порчаи биринҷии тунуки паҳн монанди паллаи тарозу, ки дар бозигоҳҳо ва нақорахонаҳо ба ҳам зада садо мебароранд, санҷ, синҷ.

Чашмаи равшан набинад дида аз гарди сипоҳ,
Бонги тундар нашнавад гӯш аз ғави кӯсу чалаб.
*Фаррухӣ*

**ЧАЛАВ** چلو навъе аз палав, ки бо хӯришҳо (гӯшт, равған, пиёз ва нахӯд) мехӯранд ва хушкаи биринҷ ҳам номида мешавад, оши софӣ, ки хӯришаш алоҳида пухта мешавад.

Афтод шабе ба оши лахчак корам,
Гуфтам: Ҳаққо, аз ин чалав хуштарак аст. *Савдо*

**ЧАЛАВИДАН** چلویدن як тарзи бо даст хӯрдани таом.

Тушбера, махӯр ғам, ки чӣ шуд чавлиюю кафгир,
Қ-аз дег ба чанголи азизат чалавидем. *Савдо*

**ЧАЛАВМАСТӢ** چلومستی кайфбарӣ аз хӯрдани чалав.

Башоратҳост, Савдо, ҳар замон аз рӯҳи Исҳоқам,
Чалавмастист, ё раб, фикрати маънирасои ман.
*Савдо*

**ЧАЛАП** چلپ *ниг.* **чалаб.**

**ЧАЛИДАН** چلیدن **1.** рафтан, равон шудан, саялон кардан.

Хун аз аъзои ҳар як мечалид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** лоиқ ва сазовор будан, сазидан.

Оламеро бикушӣ гар зи ҷафо, мечаладат,
Ҳар чӣ хоҳӣ, бикун, эй шӯх, ба мо, мечаладат.
*Мир Наҷот*

**3.** ривоҷ ёфтан, муваффақият пайдо кардан, барор гирифтан.

Дар мамлакати ҳусни ту ишқам началидо,
Пои хирадам дар раҳи шавқат качалидо. *Савдо*

**ЧАЛИПО** چلیپا **1.** салиб, ду чӯби чоргӯша, ки аз миёна болои ҳам гузошта шудааст, крест, ки аломати муқаддаси насоро (христианҳо) мебошад.

Малики Рум ... ба роҳи дарьё рӯй ба мусулмонон ниҳод ва ҳазор киштӣ равон кард ва дар киштӣ ҳазор мард ва даҳ чалипо. *«Таърихи Табарӣ»*

Он зоғро нигаҳ кун, чун мепаррад,
Монанди яке қиргун чалипо. *Имора*

**чалипо кардан** ба дор овехтан; *маҷ.* расвою беобрӯ гардонидан.

Ҳаме хештанро чалипо кунад,
Ба пеши хирадманд расво кунад. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* ҳаму печ; дарҳаму барҳам.

Чу зулфи ёр чалипо нависам ин мактуб,
Қафам зибаски чу барги чинор меларзад.
*Заҳири Форьёбӣ*

Гар чалипои сари зулф зи ҳам бикшояд,
Бас мусулмон, ки шавад куштаи он кофиркеш.
*Ҳофиз*

**зулфи чалипо** зулфи каҷ ва хамида.

Эй, зулфи чалипои ту ғоратгари ҷонҳо,
В-эй карда гумони даҳанат рафъи яқинҳо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАЛПАК** چلپک хамире, ки тунук бозгирифта ва дар равған бирьён карда шудааст ва бештар дар мавридҳои азо ва иди мусулмонӣ пухта мешавад.

Рафтан ба қабри ӯву нишастан аз они ман,
Дастурхони чалпаку ҳалво аз они ту. *Мушфиқӣ*

**ЧАЛПАКПАЗ** چلپکپز пазандаи чалпак; ◊ **моҳи чалпакпаз** *кинояз аз* маҳбуба.

Моҳи чалпакпаз нахоҳад шуд ба ошиқ меҳрубон,
Қ-аз хамири ӯ намеояд касеро бӯи нон. *Сайфӣ*

**ЧАЛПАС** چلپس ӯҳданобаро, ноқобил.

Эй чалпас, чаро мусоҳала кардӣ? Акнун зуд бош, он ҷонварро ба даст ор! *Садри Зиё*

**ЧАЛҒӮЗА||ЧИЛҒӮЗА||ЧАЛҒУЗА** چلغوزه||جلغوزه **1.** як навъ дарахте ки ба санавбар (қарағай) монанд аст.

Бувад гандум газе боло сарафроз,
Сари чалғӯза гӯяд бо фалак роз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** меваи ин дарахт.

Як сӯ кашамаш чодир, як сӯ ниҳамаш мӯза,
Ин мурда агар хезад, варна ману чалғӯза. *Рӯдакӣ*

**чам** چم *асоси замони ҳозираи* **чамидан.**

**ЧАМ I** چم **1.** тамиз; маънӣ.

Даъвӣ кунӣ, ки шоири даҳрам, валек нест
Дар шеъри ту на ҳикмату на лаззату на чам.
*Шаҳид*

Чӣ ҷӯӣ он адабе, к-он адаб надорад ном,
Чӣ гӯӣ он сухане, к-он сухан надорад чам!
*«Луғати фурс»*

2. равнақ, барор.

Чаро ҳаменачамам, то кунад чаро тани ман,
Ки низ то начамам, кори ман нагирад чам. *Рӯдакӣ*

3. рафтор; саъй, кӯшиш.

Дар раҳи ишқи ту ҳар чам буд шуд,
Куфру исломy зиёну суд шуд. *Аттор*

**ЧАМ** II چم: **хаму чам** хáму печ.

Ба андози хиромаш бо хаму чам
Фиғони зерҳо мерехт дар бам. *Ҳоҷӣ*

**ЧАМ** III||**ЧИМ** چم *шакли шевагии* **чашм.**

Аз ту холӣ нигорхонаи чам,
Фарши дебо кашид бар бачкам. *Рӯдакӣ*

**Ч-АМ** چم шакли кӯтоҳшудаи чиам ба маънии: чӣ ба ман, чӣ маро, чизе, ки оид ба ман аст.

Бад-ӯ гуфт бозоргон он замон,
Ҳам он ч-ам бувад, пешат орам дамон. *Фирдавсӣ*

**ЧАМАН** I چمن замини сабзу хуррам, маҳалли чамидан ва хиромидан, гулзор; сайргоҳ; боғу бӯстон.

Яке мевадоре бимонад зи ман,
Ки монад ҳаме бори ӯ бар чаман. *Фирдавсӣ*

Муроди мардум аз боғу чаман сарв асту гул дидан,
Тамошои қаду наззораи рӯи ту бас маро.
*Мушфиқӣ*

**ЧАМАН** II چمن асли хушрафтор.

Ба пеш андаромад ба сони чаман,
Хамида чу аз бод шохи саман. *Фирдавсӣ*

**ЧАМАНАНДУД** چمن اندود *ниг.* **чаманоро(й).**

Шавқи мӯи нигаҳам роми тасаллӣ нашавад,
То ду олам чаманандуди таҷаллӣ нашавад. *Бедил*

**ЧАМАНАФРӮЗ||ЧАМАНФУРӮЗ** چمن افروز||چمن فروز *киноя аз* гули тоҷи хурӯс.

Рухсораи боғи дилфурӯзаш
Хуш ғолия аз чаманфурӯзаш. *Мӯҳсини Таъсир*

**ЧАМАНГОҲ** چمن گاه ҷои сайру гашт, боғу бӯстон.

Зану мардаш нишаста бар чамангоҳ,
Чамангоҳ аз бутон чархе пур аз моҳ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ЧАМАНДА** چمنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **чамидан; 2.** хироманда, бо хиром роҳраванда; **чаманда сутур** асли хиромон.

Фуруд омаданд аз чаманда сутур,
Шикаста дилу чашмҳо гашта кӯр. *Дақиқӣ*

**ЧАМАНЗОР** چمن زار маҳалли чаманҳои бисьёр дар боғ ва бӯстон.

Зи тасвири гулаш олам чаманзор,
Расида шохи гулро сар ба девор. *Сайидо*

**ЧАМАНИСТОН** چمنستان макони чаман, чаманзор, боғ, гулзор; ◇ **ин чаманистон** *киноя аз* дунъё.

Ночида гуле, з-ин чаманистон ҳама рафтанд,
Шабнам шуда ман бар сари гулзор бигирьям. *Ҳоҷӣ*

**ЧАМАНОРО(Й)** چمن آرا(ی) ороиш ва зинатдиҳандаи чаман, он чӣ сабаби ороиши чаман мешавад.

Ҳар гули нав, ки шуд чаманорой,
Асари рангу бӯи суҳбати ӯст. *Ҳофиз*

**ЧАМАНОРОЙ** چمن آرائی зинатдиҳии чаман, чаманперой.

Чӣ варақҳо, ки кухан кард ба дафтар гули сурх,
То биёмӯхт зи рӯят чаманороиро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ЧАМАНПАРДОЗ** چمن پرداز ороишдиҳандаи чаман, чаманоро.

Зи дастам мекашад доман баҳорафшон гиребоне,
Чаманпардоз, раъно, ҷилваперохан гулистоне.
*Сайидо*

**ЧАМАНПАРДОЗӢ** چمن پردازی чаманорой, зинат додани чаман.

Баҳоре дар назар дорад хаёлам,
Чаманпардозие дорад ниҳолам. *Ҳозиқ*

**ЧАМАНПЕРО(Й)** چمن پیرا(ی) **1.** касе, ки мутасаддии ороиши боғу чаман аст, боғбон, гулбон.

Чаманперои боғи ин ҳикоят
Чунин кард аз кухан пирон ривоят. *Ҷомӣ*

2. чаманоро, зинатдиҳандаи чаман.

Ҳар гули ин боғ аз шабнам бувад оинадор,
Бар умеди ҷилваи шӯхи чаманперои ман. *Ансаб*

**ЧАМАНСАРО(Й)** چمن سرا(ی) дар чаман сароянда, илҳон ва навокунанда.

Замзамаи муҳаббатам гашт фузун зи банди ғам,
Кунҷи қафас чаман бувад мурғи чамансаройро.
*Махфӣ*

**ЧАМАНСИМО** چمن سیما *киноя аз* маҳбуб.

Эй чамансимо, ба гулшан пур кун аз май ҷомро,
Бо маю мино ба сар кун ҷумлаи айёмро. *Мӯҳьӣ*

**ЧАМАНТАБЪ** چمن طبع касе, ки табъи хуши латиф дорад.

Хушо завқи чамантабъе, ки ба дарки нигоҳи рангинаш ранги фаҳмидан бар чеҳра тавонад баст.
*Зуҳурӣ*

**ЧАМАНТИРОЗ** چمن طراز зинатдиҳанда ва орояндаи чаман.

Хезу ба ҷилва об деҳ сарви чамантирозро,
Обу ҳаво зиёда кун боғчаи ниёзро! *Урфӣ*

**ЧАМАНТИРОЗӢ** چمن طرازی зинат додани чаман.

Ба тааммул чамантирозӣ кун,
Бо ҳуҷуми хаёл бозӣ кун. *Бедил*

**ЧАМАНФУРӮЗ** چمن فروز *ниг.* **чаманафрӯз.**

**ЧАМИДАН** چمیدن **1.** бо ноз хиромидан, бо тафохур ва нозу истиғно роҳ рафтан, хиромон роҳ рафтан; сайру гашт кардан (оид ба инсон ва ғайри инсон).

Ноиби гул чун туӣ, соқии мул ҳам ту бош,
Ҷон ба чамона бидеҳ, бар чамани ҷон бичам! *Хоқонӣ*

Дар бешаи дуньё, ки чарогоҳи дили мост,
Рӯзе ду чаридему чамидему гузаштем.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. ҷунбиш кардан, ҳаракат намудан.

Чу боди сабо бар гулистон вазад,
Чамидан дарахти ҷавонро сазад. *Саъдӣ*

3. печу хам хӯрдан; *маҷ.* жӯлидан.

Гаҳе зери чанголи мурғ-андарун
Чамидан ба хоку мазидан ба хун. *Фирдавсӣ*

**ЧАМОНА** جمانه нимкадуи мунаққаш ба шакли пиёла, ки бо он шароб мехӯранд.

Булбул чағона бишканад, соқӣ чамона пур кунад,
Мурғ ошьёна бифканад в-андар шавад дар зовия. *Манучеҳрӣ*

**ЧАМОНАНДА** جماننده ба чамидан дароваранда, ба хиром оранда.

Чамонандаи деза ҳангоми гард,
Чаронандаи каргас андар набард. *Фирдавсӣ*

**ЧАМОНИДАН** جمانیدن ба чамидан даровардан, ба хиромидан даровардан.

Қуҷо ман чамонидаме бодпой,
Бипардохтӣ шери дарранда ҷой. *Фирдавсӣ*

**ЧАНБАР** چنبر **1.** доира, чанбарак, ҳалқа, тавқ; ҳар чизи доирашакл, ҳалқамонанд.

Мутаввақ фохта, гардан ба чанбар,
Қ-аз ин чанбар касе н-орад бирун сар. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* қайд, банд; каманд.

Ҳам ба чанбар гузор хоҳад буд
Ин расанро, агарчи ҳаст дароз. *Рӯдакӣ*

Баромад танини магас бомдод,
Ки дар чанбари анкабуте фитод. *Саъдӣ*

**ба (ё дар) чанбар кашидан** ба қайд гирифтан, банд кардан, гирифтор кардан.

Чун расан бозӣ кунад зулфайни ӯ,
Гардани хуршед дар чанбар кашад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАНБАРА** چنبره даф, доира.

Чанбараи нима барорад хурӯш,
Лек чу пур гардад, гардад хамӯш. *Низомӣ*

**ЧАНБАРИН** چنبرین чанбарӣ, чанбаршакл, доирашакл; қаҷ ва хамида.

Бад-он чанбарин зулфу болои сарвин
Зи чанбар кунад сарву аз сарв чанбар. *Мантиқӣ*

**ЧАНБАРКАШ** چنبرکش камандафкан, афкананда ва кашандаи каманд.

Зулфаш шуда аз ҷабину аз чеҳр
Чанбаркаши Зӯҳраву Маҳу Меҳр. *Шоҳин*

**ЧАНБАРӢ** چنبری доирашакл; хамида, дутошуда.

Кунун чанбарӣ гашт пушти ялӣ,
Натобам ҳаме ханҷари кобулӣ. *Фирдавсӣ*

Ҳар дил, ки сухраи фалаки чанбарӣ нашуд,
Дар чанбари ду зулфи ту акнун мусаххар аст. *Заҳири Форьёбӣ*

**ЧАНГ I** چنگ **1.** панҷаи даст бо ангуштони хамида.

Лаъли сероби ту бигрифт аз маи гулранг ранг,
Қай раво бошад, агар мутриб ниҳад аз ч а н г чанг. *Заҳири Форьёбӣ*

**чанг задан ба** (*ё* **дар**) *чизе* даст задан, часпидан ба чизе, дарафтодан.

Мардаке сурхриш хозир буд,
Чанг дар риш зад, чу ин бишнуд. *Убайди Зоконӣ*

З-он амал гар яке шудӣ ботил,
Сади дигар задеш чанг ба дил. *Бедил*

**чанг овехтан** *ба чизе* бо панҷа маҳкам гирифтан чизеро.

Ба банди камарш андар овехт чанг,
Ҷудо кардаш аз пушти зини ҳаданг. *Фирдавсӣ*

**аз чанг додан** аз даст додан, гум кардан.

Эй домани ақл дода аз чанг,
Аз пираҳане мабод дилтанг. *Файзӣ*

**ба (ё дар) чанг афтодан** а) ба даст афтодан, муяссар шудан, ҳосил шудан.

Сурохиею ҳарифе гарат ба чанг афтад,
Ба ақл нӯш, ки айём фитнаангез аст. *Ҳофиз*

б) гирифтор шудан, ба банд афтодан.

Аз рақибони ту дар чанги бало афтодам,
Ё раб, ин тираниҳодон ба бало чанг зананд. *Шоҳин*

**ба чанг овардан** ба даст овардан, ҳосил кардан.

Панҷаи ҳиммат нагирад домани яъсу умед,
Чун Зулайхо гар ба чанг орем умри рафтаро. *Махфӣ*

**ба чанг омадан** ба даст даромадан, ҳосил шудан.

Агар гавҳарат бояду гар наҳанг,
Зи дарьёи ман ҳар ду ояд ба чанг. *Низомӣ*

**2.** панҷа ва чанголи ҳайвонот ва мурғҳои дарранда.

Зи кӯҳи фано ҳамла орад паланг,
Бидарронадам ҳамчу оҳу ба чанг. *Хоҷу*

Ҳазрати охунд имрӯз аз чанги он ҷонвар саҳату саломат халос шуданд, хеле болиданд. *Садри Зиё*

**3.** *маҷ.* тасаллут, тасарруф; **дар чанги** *касе* **будан** дар тасарруфи касе будан, дар дасти касе будан.

Ҳама сар ба сар пок дар чанги мост,
Бар айвонҳо нақши авранги мост. *Фирдавсӣ*

**4.** *маҷ.* ҳар чизи хамида, дуто, қаҷ ва ё ҳалқамонанд.

Ба чанги турраи ӯ дил чунон муқайяд шуд,
Ки аз сарочаи дил нолаҳои зор омад. *Бадри Чочӣ*

◇ **чанг бар (ё дар) ной ниҳодан** *кинояаз* хасисӣ кардан ва пулу мол ғундоштан, аз нафси худ зада мол ҷамъ кардан.

Ниҳода падар чанг бар нои хеш,
Писар чангию ной оварда пеш. *Саъдӣ*

**ЧАНГ II** چنگ яке аз созҳои тордори камоншаклу хамида.

Ҳама шаб зи овози чангу рубоб
Сипаҳро наомад бар он дашт хоб. *Фирдавсӣ*

Дуто шудам зи ғами ишқу зор менолам,
Ба нола дол бувад қомати хамидаи чанг. *Мушфиқӣ*

**чанги даҳан** чанги хурде, ки аз пӯлод сохта шудааст ва духтарону ҷавонзанон ба дандон газида бо нӯги ангушти дасти рост менавозанд; **чанг задан** чанг навохтан.

**ЧАНГАЛ** چنگل *ниг.* **чангул.**

**ЧАНГАЛӮК** چنگلوک инсон ва ҳайвоне, ки дасту пояш суст, қаҷ, маъюб ва чангак шуда бошад.

Эй ғӯки чангалӯк, чу пажмурда барги кук,
Хоҳӣ, ки чун чакук бипаррӣ суи хаво. *Лабибӣ*

Бимурдан ба об-андарун чангалӯк
Беҳ аз растагорӣ ба нируи ғӯк. *Унсурӣ*

**ЧАНГЗАН** چنگزن чангнавоз, касе, ки чанг менавозад.

Паричеҳра ҳар рӯз сад чангзан
Ба шодӣ ба даргаҳ шудӣ анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ЧАНГЗУЛФ** چنگزلف хамидазулф.

Пирони чангпушту ҷавонони чангзулф
Дар чанг ҷоми бодаю дар гӯш бонги чанг. *Сӯзанӣ*

**ЧАНГНАВОЗ** چنگنواز чангӣ, касе, ки чанг менавозад.

Агарчи чангнавозон латифдаст буванд,
Фидои дасти қалам бод дасти чангнавоз. *Рӯдакӣ*

**ЧАНГОЛ** چنگال **1.** панҷаи дасти инсон.

Чу омад барам марди ҷангӣ фароз,
Ман аз чарма чангол кардам дароз. *Фирдавсӣ*

Тӯъмаи рӯҳ бувад аҳли хирадро, Шоҳин,
Сайди маънӣ, ки асири хами чанголи ман аст.
*Шоҳин*

**2.** нохунҳои тези хамидаи ҷонварони дарранда.

Ба чанголи қаҳри ту-дар хасми баддил
Бувад ҳамчу чарзе ба чанголи шоҳин. *Рӯдакӣ*

Дили ман аз шикани зулфи ту натвонад раст,
Ҳамчу он саъва, ки афтода ба чанголи уқоб.
*Шоҳин*

**3.** хӯроке, ки бо равған ва шакар, об ё шира дуруст мекунанд ва нонро дар он пора карда баҳам меомезанд, тарит мекунанд ва чангол карда мехӯранд, чанголӣ.

Ардаву равған барам лол омадаст,
Номи ман аз ғайб чангол омадаст.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ЧАНГОЛТЕЗ** چنگالتیز нохунтез; *маҷ.* сахт гиранда.

Ту шодондилу марги чанголтез
Нишаста чу шери жиён пурситез. *Фирдавсӣ*

**ЧАНГПУШТ** چنگپشت хамидапушт, хамидақомат.

Фалак чангпушт асту соот — рагхо,
Ки раг бисту чор асту бар чанг баста. *Хоқонӣ*

**ЧАНГСОЗ** چنگساز *ниг.* **чангӣ.**

Пас аз нав яке базм карданд боз,
Ба бозигару майдеҳу чангсоз. *Фирдавсӣ*

**ЧАНГУЛ||ЧАНГАЛ** چنگل нохунҳои панҷаи ҳайвонҳои дарранда ва мурғони шикорӣ.

Парр канда чангу чангул рехта,
Хок гашта, бод хокаш бехта. *Рӯдакӣ*

Кабӯтарбачча чун ояд ба парвоз,
Зи чанги шаҳ фитад дар чангули боз. *Низомӣ*

**ЧАНГӢ** چنگی навозандаи чанг, мутриб.

Гоҳ аз чангӣ гирифтӣ чангро,
Тез кардӣ сӯзнок оҳангро. *Ҷомӣ*

**ЧАНД** چند **1.** баъзе, бархе; як миқдори номуайян; камияти номуайян, адади номуайян.

Ҷаҳд кун андак замона, рӯзи чанд,
Чанд шаб гирья бикун, боқӣ биханд! *Румӣ*

**чанд гоҳ** муддате, вақти номуайян, муддати номуайян.

Фурӯ рехт аз бора баргустувон
В-аз он захр буд чанд гоҳам зиён. *Фирдавсӣ*

**2.** чанд вақт?, то кай?, чӣ қадар?, чӣ миқдор?, чӣ андоза?

Кӣ тахту кулаҳ чун ту бисьёр дид,
Чунин достон чанд хоҳӣ шунид? *Фирдавсӣ*

Замоне бо худ ой, ин бехудӣ чанд?
Хирадмандӣ гузин, нобихрадӣ чанд? *Ҷомӣ*

**то чанд** то кай?, то чӣ вақт?

Эй мунъим, охир бар хони васлат
То чанд бошам аз бенасибон? *Ҳофиз*

То чанд теғ баркашиву сар талаб кунӣ,
Инак саре, ки металабӣ, зери пои туст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** муддати номуайян, вақти номуайян; якчанд вақт; борҳо.

Ниҳон буд чанд аз дами аждаҳо,
Ба фарҷом ҳам з-ӯ наёмад раҳо. *Фирдавсӣ*

Мумкин нагашт тавба моро зи рӯи хубон,
Гетӣ ба меҳнату ғам чанд озмуд моро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** чӣ гуна?

Бод наям, з-ин бало чанд тавонам гурехт?
Санг наям, ин ҷафо чанд тавонам кашид?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**чанде** а) якчанд, як миқдори номуайян; каме.

Чу аз лашкараш гашт лахте табоҳ,
Аз осудагон хонд чанде сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Чанде аз Ерон ба тариқи одат барои аёдат омаданд. *Садри Зиё*

б) як муддати номуайян.

Мулло Савлат чанде дар Кобул ҳам ба касби камол иштиғол намуда, боз вориди Бухоро шуд.
*Садри Зиё*

в) чӣ қадар?, чӣ миқдор?

Кӣ донад, к-аз ин гунбади тезгард
Дар ӯ сур чанд асту чанде набард? *Фирдавсӣ*

г) чандин бор, борҳо.

Ба дашном чанде моро баршумурд,
Ба пеши сипаҳ обрӯям бибурд. *Фирдавсӣ*

**ЧАНДАН||ЧАНДАЛ** *ҳ.* چندن||چندل *ниг.* **сандал I.**

Инон бар гардани сурхаш фиканда
Чу ду мори сияҳ бар шохи чандан. *Манучеҳрӣ*

Бар ту раҳ рафтан асту ҷон кандан,
То шавад беди чӯби ту чандан. *Саноӣ*

**ЧАНДИН** چندین **1.** адади маҷҳул, адади бисьёри номуайян; миқдори бисьёри номуайян; хеле.

Бигуфтанд бо Зол чандин дурушт,
Ки гетӣ гирифтӣ бас осон ба мушт. *Фирдавсӣ*

Амир Абдулаҳадхон ... ҳар сол як мартаба озими мамолики Расӣ гашта, пулҳои ба чандин масхарагӣ ҷамъ шудагиро ба ҳазор расвоӣ сарф карда меомад. *Садри Зиё*

**2.** замон ва муддати бисьёри номуайян.

Ҷонон, ба ғарибистон чандин набимонад кас,
Боз ой, ки дар ғурбат қадри ту надонад кас.
*Анварӣ*

Ҳар оина на сангинӣ, на рӯин,
Дар андӯҳ чун тавонӣ буд чандин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ЧАНДОВУЛ** *т.-м.* چنداول қисми ақибгарди лашкар, гурӯхе, ки аз паси қувваҳои асосии лашкар ҳаракат мекунад.

Аҳмадхон ... гуфт: Имрӯз чандовул шумо бошед, то биравем. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧАНДОН** چندان **1.** миқдори номуайяни бисёр; он қадар.

Ман ба он хуршеду маҳ чандон надорам эҳтиёҷ,
Равшании дидаам — гарде зи роҳи ӯ бас аст.
*Ибни Ямин*

Муҳайё кард чандон лаълу гавҳар,
Ки кон гардид хуну баҳр шуд тар. *Ҳозиқ*

2. бисёрҳо, муддати дароз.

Бар ин гуна бигрист чандон ба зор,
Ҳаме то гиё рустан андар канор. *Фирдавсӣ*

**чандон ки** а) ҳар қадар ки ..., чи қадар ки ...

Чандон ки гуфтем ғам бо табибон,
Дармон накарданд мискин ғарибон. *Ҳофиз*

Ман чандон ки гӯш кардам, овози пои ӯ нашунидам. *Садри Зиё*

б) ба дараҷае ки ..., ба қадре ки ...

Раҳ ба мақсуди худ зи пиру ҷавон
Ҷуст, чандон ки дошт тобу тавон. *Ҷомӣ*

Рехтам хуни ҷигар чандон ки дар водии ишқ,
Ҳар тараф бинӣ, чу Ҷайҳун Даҷла пурхун меравад. *Махфӣ*

**ЧАП** چپ **1.** он тарафи бадан, ки дил дар он воқеъ аст, тарафи дасти чап; дасти чап; *муқобили* **рост** I 1.

З-он нафиру фиғон, к-аз ӯ бархост,
Гирд гаштанд халқ аз чапу рост. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. *маҷ.* мухолиф, носозгор, бад.

Бо Зуҳурӣ нагашт рост фалак,
Дод аз дасти толеи чапи мо. *Зуҳурӣ*

**чап афтодан** *бо касе* мухолиф гаштан ва зиддият кардан бо касе.

Зи дасти дил надорам як нафас ором, медонӣ,
Чап афтодаст бо ман ин дили худком, медонӣ?
*Роқими Машҳадӣ*

**чап додан** тарк кардан, написандидан, ба эътибор нагирифтан; беэътибор кардан.

Бисёр нигаҳ кард чапу рост дилам,
Чап дод бутонрову туро хост дилам.
*Низомии Арӯзӣ*

Куҷо будӣ ту, эй гулбарги хандон, рост гӯ имшаб,
Ки чун чап додаӣ имрӯз гулбӯёни раъноро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАПАК** چپک мурғи шикорӣ, ки ҷисман аз кабӯтар калонтар буда, нисбат ба бозу шоҳин ва монанди инҳо камэътибор аст.

Арбоби фазл бо ту наёранд ҳамсарӣ,
К-он ҷо уқоб ҳамла барад, чун кунад чапак?
*Шоҳин*

**ЧАПАНДОЗ** چپانداز **1.** касе, ки бо дасти чап тир меандозад; чапдаст; моҳир; **2.** ба ғалат андозанда бо ҳила ва фиребу макр барои манфиати худ.

Гурӯҳе, ки партобиён сохтшон,
Чапандоз шуд, бар чап андохтшон. *Низомӣ*

**ЧАПАНДОЗӢ** چپاندازی фиребгарӣ, ҳилагарӣ, ба ғалат андохтан бо макру ҳила.

Ҷӯи шир аст чапандозии Ширин, варна
Ғараз он нест, ки хуни дили Фарҳод расад.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ЧАПИРА** چپیره ҷамъ, ҷамъият, гурӯҳе аз мардум, ки дар як ҷо ҷамъ омада бошанд; **чапира шудан** ҷамъ шудан, фароҳам гардидан, ғун шудани гурӯҳе аз мардум.

Бифармудашон, то чапира шуданд,
Сипоҳу сипаҳбад пазира шуданд. *Фирдавсӣ*

**ЧАППИН** چپین *ниг.* **чаббин.**

**ЧАРАНДА** چرنده **1.** *сифати феълии замони ҳозираи* **чаридан; 2.** ҳайвони алафхор, ки бо чаро зиндагӣ мекунад.

Гаҳе бо чаранда чарогар шуда,
Гаҳе бо паранда паровар шуда. *Хоҷу*

**чарб** چرب *асоси замони ҳозираи* **чарбидан.**

**ЧАРБ** چرب **1.** равған, пиҳ, махсусан равғани дарунӣ.

Мағз он замон диҳад, ки варо бишкананд ғавз,
В-аз ҷӯши дег чарбу кафе бар сар оварад. *Ломеӣ*

**2.** равғанӣ, равғанин.

Дид пур равған дукону ҷош чарб,
Бар сараш зад, гашт тӯтӣ кал зи зарб. *Румӣ*

**3.** фарбеҳ.

Бозори тези зулм зи адли ту косид аст,
Паҳлуи чарби фисқ зи зӯҳди ту лоғар аст.
*Бадри Чочӣ*

**4.** *маҷ.* нарм ва мулоим.

Гаронмоя Синдухтро пеш хонд,
Басе чарб гуфтор бо ӯ биронд. *Фирдавсӣ*

Аз ваҷҳи аморат суханҳои чарб ... дар он ҷамъияти ҳозирин муҷро гардида. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**чарб-чарб** бо мулоимат, бо дилхушӣ.

Андар омад мард бо зан чарб-чарб,
Гандапир аз хона берун шуд ба тарб. *Рӯдакӣ*

**чарбу нарм** мулоимат дар гуфтор ва кирдор.

Бувад бо раоё ҳама чарбу нарм,
Нигаҳдори эшон зи ҳар сарду гарм. *Ҷомӣ*

**чарбу нармӣ** а) фарбеҳӣ ва мулоимӣ, нармӣ, нозукӣ, латифӣ.

Эй лабат мул, оразат гул, турраат сунбул барин,
Ғабғабат дар чарбу нармӣ тухми нимдунбул барин.
*Шоҳин*

б) мулоимат дар гуфтор ва кирдор.

Ба ҳар кас раҳи чарбу нармӣ сипар,
Манеҳ пой чун шамъ аз ин раҳ бадар! *Ҷомӣ*

**чарбу ширин** лазиз, гуворо, хушмаза, бомаза.

Ғизои чарбу ширин хоҳу ноҳоҳ
Муҳайё менамудаш гоҳу бегоҳ. *Ҳозиқ*

**чарб кардан** а) равған кардан, равған молидан.

Чарб кунӣ шонаи навро забон,
Мӯ зи гусастан нафитад дар зиён. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) *маҷ.* бо суханони мулоим ваъдаҳо додан ва умедвор гардонидан.

Чу гардун бо дилам то кай кунӣ ҳарб?
Зи беравған сарам то кай кунӣ чарб? *Низомӣ*

**чарбу гарм доштан** бо суханони ширин касеро нарм ва ром кардан.

Ҳамон беҳ, ки бо ӯ ба овози нарм
Сухан гӯяму дорамаш чарбу гарм. *Фирдавсӣ*

**5.** бартар; ғолиб, музаффар; ◇ **чарб аз паҳлуи** *касе* **бурдан** аз касе истифода бурдан, аз касе фоида дидан.

Ҳар кӣ аз иқтидор сомон бурд,
Чарбе аз паҳлуи заифон бурд. *Бедил*

**ЧАРБГӮ(Й)** چرب گو(ی) хушзабон, ширинсухан, фасеҳ.

Қасе, ки жож дирояд, ба даргаҳаш нашавад,
Ки чарбгӯён он ҷо шаванд кундзабон. *Фаррухӣ*

**ЧАРБГӮЙӢ** چرب گوئی ширинзабонӣ, сухангӯӣ бо фасоҳату балоғат.

Фасона буд Хисрав дар никӯӣ,
Фусунгар буд вақти чарбгӯӣ. *Низомӣ*

**ЧАРБДАСТ** چرب‌دست чусту чолок; моҳир, кордон, тардаст; хунарманд.

Бад-он гаҳ ки шуд кӯдак аз хоб маст,
Хурӯшон бишуд дояи чарбдаст. *Фирдавсӣ*
Аз устухони пил надидӣ, ки чарбдаст
Ҳам пил созад аз паи шатранҷи подшоҳ. *Хоқонӣ*

**ЧАРБДАСТӢ** چرب‌دستی тездастӣ, чустию чолокӣ; маҳорат; **чарбдастӣ кардан** чустию чолокӣ кардан; маҳорат нишон додан.

Камар бандаду чарбдастӣ кунад,
Ба сад меҳр меҳмонпарастӣ кунад. *Низомӣ*

**ЧАРБЗАБОН** چرب‌زبان *ниг.* **чарбгӯ(й).**

Мехоҳам бо расули чарбзабон туҳаф ва ҳадоёи бекарон пеши ӯ фиристам. *«Равзат-ус-сафо»*
Қам бувад аз чарбзабонон фароғ,
Дег кучо пухта шавад бар чароғ? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАРБЗАБОНӢ** چرب‌زبانی ширинзабонӣ, фасеҳӣ.

Эй шамъ, ки моро ба сухан шефта кардӣ,
Парвонаи худро бикуш аз чарбзабонӣ. *Шоҳӣ*
Аз арбоби ҳиқду ҳасад эҳтироз кунад ва ба чарбзабонии эшон мағрур нагардад. *Аҳмади Дониш*

**ЧАРБИДАН** چربیدن **1.** афзун ва бартар омадан; ғолиб омадан.

Ва гар шери сияҳ омад ба ҳарбам,
Чу Ширин сӯи ман бошад, бичарбам. *Низомӣ*
Раъи он кӯдак бичарбид аз ҳама,
Ақли ӯ дар пеш мерафт аз рама. *Румӣ*

2. вазнин будан, сангин омадан (дар вазн).

**ЧАРБОХУРӢ** چرب‌آخوری||چرب‌آخری фаровонанеъматӣ.

Ҳиммати Хоқонияст толиби чарбохурӣ,
Чун сари кӯи ту ҳаст, нест мазиде бар ин. *Хоқонӣ*

**ЧАРБПАҲЛУ** چرب‌پهلو фарбеҳ.

**ЧАРБУ** چربو **1.** чарб, равған, пийҳ; **2.** *маҷ.* мулоимат, хушмуомилагӣ.

То кай равам аз гирди дари ту,
К-андар ту намебинам чарбу. *Шаҳид*

**ЧАРБХЕЗ** چرب‌خیز касе, ки дорои нозу неъмати фаровон аст, мунъим.

Эй бидида лутфҳои чарбхез,
Фазлаи онро бибин дар обрез! *Румӣ*

**ЧАРБХӮРИШ** چرب‌خورش хӯрандаи хӯроки равғанин ва гуворо, хӯрандаи хӯроки ботакаллуф.

Чарбхӯриш буд лабат пеш аз ин,
Рӯбаҳи фарбеҳ нахӯрӣ беш аз ин. *Низомӣ*

**ЧАРБӢ** چربی **1.** пиҳ ва равғани дарунии гӯсфанд, буз, гов ва ғ., ки аз ғайри дунба мебошад.

Забунтар зи ман сайде овар ба зер,
Ки чарбӣ нахезад зи паҳлуи шер. *Низомӣ*

2. фарбеҳӣ, танпарварӣ.

Гар ғаразат чарбии хеш асту бас,
Оби хуш аз ту нахӯрад ҳеҷ кас. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чарбии тинат** фарбеҳии тан.

Мард на аз чарбии тинат никӯст,
Нури тан аз мағз бувад, не зи пӯст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** *маҷ.* мулоимат, нармӣ; хушӣ, латофат, форамӣ; **ба чарбӣ** бо лутфу хушӣ ва мулоимат.

Ҳама мӯбадонро зи лашкар бихонд,
Ба чарбӣ чӣ моя суханҳо биронд. *Фирдавсӣ*
Ба чарбӣ тавон пои рӯбоҳ баст,
Ба хурмо диҳад тифл чизе зи даст. *Низомӣ*

**ЧАРВИДАН** چرویدن чора ҷустан, бо кофтукову даводав чораҷӯӣ кардан.

Яке донишпажӯҳе дошт гурбиз,
Ба чарвидан нагашта ҳеҷ оҷиз. *Шокири Бухорӣ*

**ЧАРГАР** I چرگر ҳофиз, сурудхон, муғаннӣ, хуньёгар.

Ҳамеша душмани ту сӯхта, ту сохта базм,
Ба базми сохта руд охта ду сад чаргар. *«Луғати фурс»*

**ЧАРГАР** II ||**ЧУРГАР** چرگر муфтӣ, имом.

Бӯсаву назарат ҳалол бошад боре,
Ҳуҷҷат дорам бар ин сухан зи ду чаргар. *Зайнабӣ*

**ЧАРД** چرد остонаи хона.

Або бел в-аз чанд мардони мард,
Ки ҷӯянд мар-ганҷро зери чард ... *Хисравӣ*

**ЧАРДА** چرده **1.** ранг; **2.** пӯсти рӯй ва бадани инсон.

**ЧАРЗ** چرز навъе аз парандаҳои ҳалолгӯшт, ки бо боз, шоҳин ва ғ. шикор мекунанд.

Ба чанголи қаҳри ту-дар хасми баддил
Бувад ҳамчу чарзе ба чанголи шоҳин. *Рӯдакӣ*
Яке корвон ҷумла шоҳину боз
Ба чарзу кулангафкани тезтоз. *Низомӣ*

**ЧАРИДАН** چریدن **1.** гардиш кардан ва алаф хӯрдани ҳайвоноти алафхор дар чарогоҳҳои саҳро ва марғзор.

Оҳу, ки чарад ба марғзораш,
Чун дом ниҳӣ паи шикораш? *Ҷомӣ*
Овози тӯбу туфанг ... чаридани ваҳшиёни биёбон ва паридани тоирони осмонро монеъ гардид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

2. хӯрдан.

Биёсуду лахте чарид, он чӣ дид,
Шаби тира хафтон ба сар баркашид. *Фирдавсӣ*

**ЧАРИК** چریک лашкаре, ки барои мадад ва ёрии лашкари дигар аз ҷое ба ҷое фиристода мешавад.

Аз ту ба чарик мадад хостем, дар ҷавоб гуфтӣ: Элам ва лашкар нафиристодӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЧАРКА** چرکه хайма.

Зи борону аз барфу аз нӯса шоҳ
Яке чарка зад дар миёни ду роҳ. *Фирдавсӣ*

**ЧАРМ** چرم **1.** пӯсте, ки бо амалҳои махсус барои сохтани чизҳо тайёр мекунанд; пӯсти ош додашудаи ҳайвонот.

Бипӯшид танро ба чарми паланг,
Ки ҷавшан набуд он гаҳ оини ҷанг. *Фирдавсӣ*

**2.** пӯсти бадани инсон ва ё ҳайвон.

Синон гар ба дандон бихояд далер,
Бидаррид овози ӯ чарми шер. *Фирдавсӣ*

Биҷӯшидаш аз дидагон хуни гарм,
Ба дандон ҳамеканд аз танш чарм. *Унсурӣ*

◇ **чарми гавазн** (*ё* **гӯр**) зеҳи камон, чиллаи камон, ки аз чарми гавазн сохта шудааст.

Чу бар шохи оҳу кашад чарми гӯр,
Бидӯзад сари мӯр бар пои мӯр. *Низомӣ*

**чарми гург** *киноя аз* нақораи ҷанг.

Зи ғурридани шер дар чарми гург
Шуда фитнаи хурдро сар бузург. *Низомӣ*

**чарми гӯр** *ниг.* **чарми гавазн; ба чарм будани гов** ошкор набудани оқибат ва натиҷаи кор.

Ба чарм-андар аст гови Исфандиёр,
Надонам чӣ пеш оварад рӯзгор. *Фирдавсӣ*

**ЧАРМА** چرمه *ниг.* **чарма.**

**ЧАРМГАР** چرم گر даббоғ, он кӣ мутахассиси чармпазист, он кӣ чарм тайёр мекунад.

Забуни ҳирсу ҳавой ту, лофи ҳиммат чист,
Ки чармгар натавонад намуд атторӣ.
*Насирои Бадахшонӣ*

**ЧАРО I** چرا *ҷонишини саволӣ* барои чӣ?, аз чӣ сабаб?

**ЧАРО II** چرا чаридан, чариш.

Чаро н-ояд оҳуи симини ман,
Ки бар чашм кардамш ҷои ч а р о. *Ғазоирӣ*

**чаро кардан** чаридан.

Аспе, ки аз барои ман инъом кардаӣ,
Он ҳам ба Каҳкашони фалак мекунад чаро. *Сайидо*

**ЧАРОГАР** چراگر чаранда, алафхӯр.

Гаҳе бо чаранда чарогар шуда,
Гаҳе бо паранда паровар шуда. *Хоҷу*

**ЧАРОГОҲ** چراگاه маҳалли чаридани ҳайвоноти алафхор, ҳамчун асп, шутур, гов, гӯсфанд ва ғ.

Онро Шамсобод ном ниҳод ва пайвастаи Шамсобод чарогоҳе сохт аз ҷиҳати сутурон.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ЧАРОН** چران **1.** дар ҳолати чаридан.

Бихуфту баросуд аз рӯзгор,
Чамону чарон Рахш дар марғзор. *Фирдавсӣ*

**2.** дар ҳолати хӯрдан; *маҷ.* дар ҳоли хушгузаронӣ, айшкунон.

Бизӣ ҳамчунин солҳои дароз
Данону дамону чамону чарон! *Манучеҳрӣ*

**ЧАРОНАНДА** چراننده ба чаридан дароваранда, алаф хӯронанда; хӯронанда.

Чамонандаи деза ҳангоми гард,
Чаронандаи каргас андар набард. *Фирдавсӣ*

**ЧАРОХӮР||ЧАРОХОР** چراخور||چراخوار *ниг.* **чарогоҳ.**

Шатраба ... дар талаби чарохӯр ҳар тарафе мепӯид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Агар чарохори мо муайян шавад, то сутурон ва аҳлу аёл он ҷо бошанд, ... мо ба мулозамат омада хидмат намоем. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧАРОҒ||ЧИРОҒ** چراغ **1.** асбоби рӯшноӣ, ки аз фатила ва равған иборат буда, дар зарфи махсуси сафолӣ ва ё чӯянӣ гузошта мешавад.

Биранҷад тани нозук аз дарду доғ,
Чӣ хешӣ бувад бодро бо чароғ? *Низомӣ*

Чун шӯълаи чароғест дар фатила ва равған, ки ба як боди мухолиф мунтафӣ шавад ...
*Аҳмади Дониш*

**чароғи бознишаста** чароғи хира ва камнур.

Шамъи фалак бо ҳазор машъалаи анҷум
Пеши вуҷудат чароғи бознишастаст. *Саъдӣ*

**чароғи мурда** чароғи хомӯшшуда.

Зи рӯи дӯст дили душманон чӣ дарьёбад,
Чароғи мурда куҷо, шамъи офтоб куҷо? *Ҳофиз*

**чароғи саҳар(ӣ)** (*ё* **субҳ, субҳдам**) чароғи камнури нопойдор ва зуд завольёбанда.

Бо он ки чун чироғи саҳар шуд ҷавонмарг,
Ҳам дер *зист* муддаии зудмири мо. *Исмат*

Гар зи рух барафканӣ, эй маҳ, ниқоб,
Чун чароғи субҳ мирад офтоб. *Хоҷӣ*

**чароғи шабнаворд** фонуси дастӣ.

Боз бахшад бинишам он моҳи фард
Дарзамон ҳамчун чароғи шабнаворд. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* фарзанд.

Гашт бар гирди сараш парвонавор,
То нагирьёнад чироғаш дар диёр. *Неъматхони Олӣ*

◇ **чароғи зери доман** *киноя аз* чизи пинҳон, нонамоён, ноошкор.

Гавҳар аз гарди ятимӣ дар ҳисори обрӯст,
Фақр дар ғурбат чироғи зери доман мешавад.
*Бедил*

**(ин) чароғи музтариб** *киноя аз* дили беқарор, дили тапанда.

Пунба аз доғи дили бетоқати мо бармадор,
Ин чароғи музтариб дар зери доман хуштар аст.
*Соиб*

**(ин) чароғи осмонӣ** *киноя аз* офтоб.

Ту шабҳои сиях диди, чӣ донӣ
Фурӯғи ин чироғи осмонӣ. *Ваҳшӣ*

**чароғи роҳ** *киноя аз* роҳбар, пешво, роҳбалад.

Ба нури дил кунад сайри муҳити маърифат ориф,
Чароғи роҳ бошад чашми мино нохудоёнро.
*Шавкат*

**чароғи рӯзгор** *киноя аз* офтоб.

Сарсари оҳам чароғи рӯзгор хомӯш кард,
Мавҷи ашкам осмонро ҳалқаҳо дар гӯш кард.
*Ваҳид*

**чароғи сипеҳр** *ниг.* **чароғи осмонӣ.**

... Ки чун бомдодон чароғи сипеҳр
Ҷамоли ҷаҳонро барафрӯхт чеҳр ... *Низомӣ*

**чароғи ҷаҳонтоб** *киноя аз* офтоб.

Ба андозаи он ки наздику дур
Чароғи ҷаҳонтобро ҳаст нур. *Низомӣ*

**чароғи** *касеро* **афрӯхтан** бахту толеи касеро баланд кардан.

Туро ин кулаҳ осмон дӯхтаст,
Ситора чароғи ту афрӯхтаст. *Низомӣ*

**чароғи** *касе, чизеро* **равшан кардан** рӯҳи касеро шод кардан; кори касеро давом додан ва равнақу ривоҷ бахшидан.

Ба хуни бегунаҳон саъй кам кун,
Макун равшан чароғи зулми Ҳаҷҷоҷ. *Махфӣ*

**равшан шудани чароғи** *касе киноя аз* ҳосил шудани мурод ва ба бахту давлат расидани касе.

Чароғи шамъ равшан шуд, ки дар базми ту месӯзад,
Набуд ин давлати бедор ҳаргиз дудмонашро.
*Мир Наҷот*

**сӯхтани чароғи** *касе ниг.* **равшан шудани чароғи** *касе.*

Равзани фонусро монад ҳасуди тангчашм,
Ҳар киро сӯзад чароғ, ӯро кудурат мерасад.
*Рафеи Лунбонӣ*

**чароғ аз чашм паридан** (*ё* **ҷаҳидан**) *киноя аз* пайдо шудани равшание дар пеши чашм ба сабаби расидани зарбаи сахте.

Он равшании дида чу рафт аз назарам,
Аз силии ғам чароғам аз чашм парид.
*Мирбурҳони Абркӯҳӣ*

Силие бод бар рухи ӯ баст,
Ки чароғ аз чароғи чашмаш ҷаст. *Салим*

**чароғ ба саҳро афрӯхтан** *киноя аз* кори беҳуда кардан.

Чароғе ба саҳро барафрӯхтан,
Фалакро ҷаҳондорӣ омӯхтан. *Низомӣ*

**ба чароғ офтоб ҷустан** *киноя аз* саъю кӯшиши беҳуда кардан.

Ба хирад роҳи ишқ мепӯӣ,
Ба чароғ офтоб меҷӯӣ! *Хоқонӣ*

**ЧАРОҒАФРӮЗ** چراغ‌افروز **1.** чароғ даргиронанда; **2.** *маҷ.* равшанидиҳанда, равшанибахш.

Чароғафрӯзи чашми мо насими зулфи хубон аст,
Мабод ин қавмро, ё раб, ғам аз боди парешонӣ.
*Ҳофиз*

Бад-ӯ гуфт: Эй тавонбахши тани ман,
Чароғафрӯзи ҷони равшани ман! *Ҷомӣ*

**ЧАРОҒВОР||ЧИРОҒВОР** چراغ‌وار ҳамчун чароғ, монанди чароғ.

Магар ки боди сабо буд раҳши гулгунаш,
Ки ҷони сӯхтагонро чароғвор бикушт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАРОҒВОРА||ЧИРОҒВОРА** چراغ‌واره зарфе, ки дар он чароғ равшан мекунанд, чароғпоя, қандил; ◇ **(ин) нӯҳ чароғвораи сабз** *киноя аз* осмон.

Ҳамеша то ки дар ин нӯҳ чароғвораи сабз
Чароғи моҳ шавад аз дами саҳаргаҳ тир.
*Бадри Чочӣ*

**ЧАРОҒДОН||ЧИРОҒДОН** چراغدان зарфи чароғи сиёҳ, ки дар он равғани зағир ва ғ. рехта мешавад.

То абад з-он ки ҷони кон дорад,
Равған андар чароғдон дорад. *Саноӣ*

**ЧАРОҒОН||ЧИРОҒОН** چراغان **1.** чароғзор, ҷое, ки бо чароғҳои фаровон ва қандилҳо равшан шудааст; **чароғон кардан** чароғи бисьёр даргирондан, равшан кардан.

Синаро чун лола аз доғат чароғон кардаам,
Бар чаман баҳри тамошо, эй гули раъно, биё!
*Сайидо*

Фурӯғи ин шабистон ғайри барқи рам намебошад,
Чароғон кардаанд аз чашми оҳу кӯҳу саҳроро.
*Бедил*

**чароғони рӯзи исфанд** чароғҳои бисьёр, ки дар рӯзи сейӯми моҳи фарвардин (ҳамал) меафрӯхтанд ва ҷашн мекарданд ва ин яке аз боқимондаҳои дини зардуштӣ мебошад.

Сиёҳрӯз шудам баҳри ишрати дигарон,
Дар ин замона чароғони рӯзи исфандам.
*Саиди Ашраф*

**2.** навъе аз қин ва шиканҷаҳои давраи феодализм мебошад, ки сари гунаҳкорро аз чанд ҷояш ҷароҳат карда, дар чуқурии ҳар ҷароҳат шамъи фурӯзон мегузоштаанд.

Шукуфа мағзи шуури маро парешон кард,
Фурӯғи лола сари тавбаро чароғон кард. *Соиб*

**ЧАРОҒПО(Я)||ЧИРОҒПО(Я)** چراغ‌پا(یه) **1.** асбобе, ки ба болои он чароғ гузошта мешавад; **2.** *маҷ.* ҳар ду пои пешро бардошта ба ду пои ақиб рост истодани асп.

Чароғпоя кунад асп, к-оташе дорад,
Чу мурд оташаш, аз вай чароғпоя маҷӯй.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАРОҒӢ||ЧИРОҒӢ** چراغی чароғдор, чароғафрӯз.

Чироғиёни боргоҳи тақдир чироғи он тадбирро ба зебу зинати мувофиқат барафрӯхтанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ЧАРХ I** چرخ **1.** ҳар чизи гирд, мудаввар ва гардон; **2.** *маҷ.* осмон, фалак, сипеҳр.

Агар ораз барафрӯзад, в-агар боло барафрозад,
Маҳ аз чарх офарин хонад ба ӯ, сарв аз замин таҳсин. *Шоҳин*

**чархи азрақ** осмони кабуд, осмони нилгун.

Тарҳ карда рухи Хаварнақро,
Фарш афганда чархи азрақро. *Низомӣ*

**чархи асир** *нуҷ.* а) кураи нор, кураи оташ, ки гӯе дар фалаки Моҳ будааст, эфир; б) *киноя аз* осмон; **чархи атлас** осмон.

Замин мужда аз чархи атлас гирифт,
Тараб дар ниҳоди мусаддас гирифт. *Шоҳин*

**чархи ахзар** осмони кабуд.

Зи неку бад ба зери чархи ахзар
На Иброҳим мемонад, на Озар.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**чархи аъзам** осмон.

Ин чархи аъзам аст, чунин пур зар аст ин,
Ё табли бози шоҳи фаридунфар омада. *Восифӣ*

**чархи вожгун** *киноя аз* осмон.

Сазад з-ин ғам ҷигарҳо доғ гашта, чашм хун гирьяд,
Ба зулмандешии айём чархи вожгун гирьяд.
*Мушфиқӣ*

**чархи воло** осмон, фалак.

Зи шаб соя бар чархи воло расид,
Алам зер шуд, соя боло расид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чархи даввор** а) осмони даврзананда, осмони гардон; б) *киноя аз* бахти нопойдор.

Бошем ба зери чархи даввор,
Ҷое, ки тиҳӣ бувад зи ағьёр. *Ҳилолӣ*

**(ин) чархи дӯлоб (ё дӯлобӣ)** а) осмон, фалак; б) *киноя аз* бахти нопойдор.

Бар дилам доғи ҷафоҳои ту беш аст аз он,
Ки ба олам расад аз гардиши чархи дӯлоб. *Савдо*

Фиғон з-ин чархи дӯлобӣ, ки ҳар рӯз
Ба ҷоҳе афканад моҳе дилафрӯз. *Ҷомӣ*

**чархи зумурradӣ** осмони нилгун.

Абрӯи пештоқи иморат нишонаест аз қавси қузаҳ бар соҳати чархи зумуррадӣ. *«Таърихи Сайидроқим»*

**чархи кабуд** *киноя аз* осмон; **чархи лоҷувардӣ (ё лоҷвардӣ)** осмони нилгун.

В-ин луҷҷаи чархи лоҷувардӣ
Аз мӯҳраи зар гирифт зардӣ. *Ҳилолӣ*

Ҳамеша даври чархи лоҷвардӣ
Надонад пешае ҷуз раҳнавардӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чархи мино (ё миной)** *киноя аз* осмони нилгун.

Чархи миноро зи акси ҷоми мино дидаам,
Вазъи давронро ба даври соғару мул бастаам. *Савдо*

Чун хасисон бахти сабз аз чархи миной маҷӯ,
Аз замини дил барор ин сабзаи бегонаро. *Соиб*

**чархи минофом** *киноя аз* осмони нилгун.

*Ирам оромдил ниҳодаш ном*
Хонд менуш чархи минофом. *Низомӣ*

**чархи муалло** фалак, осмон, сипеҳр.

[Салотини мутақаддим] даври бемадори худҳоро мисли даври чархи муалло маҳкаму мустаҳкам ангошта[анд]. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**чархи мудаввар** осмон.

Тарбияти хоҷа кун, з-он ки наёрад зи бим
Байати тадбири ӯ чархи мудаввар шикаст. *Анварӣ*

**чархи мунаққат** *киноя аз* осмони пурситора.

Захмгаҳи чархи мунаққат мабош,
Аз хати ин оламу дар хат мабош! *Низомӣ*

**чархи мутаббақ** осмони ҳафттабақа.

Дуди он оташи муҷассами ӯст,
Он, ки чархи мутаббақаш донанд. *Хоқонӣ*

**чархи муқаввас** *киноя аз* осмон.

Зи зери чархи муқаввас гурехтам, Шавкат,
Хаданги ман ба камонхона ҷо накарда гузашт. *Шавкат*

**чархи нилуфарӣ (ё нилфом)** осмони нилгун, осмони кабудранг.

Накӯҳиш макун чархи нилуфариро,
Бурун кун зи сар боди хирасариро. *Носири Хисрав*

Аз баҳри роҳтӯша зи анҷум карам намуд
Хони куличареза ба ман чархи нилфом. *Восифӣ*

**чархи обнӯсӣ** осмони тира.

Чун дар хами чархи обнӯсӣ
Маҳ рафт ба пардаи арӯсӣ... *Ҳилолӣ*

**чархи пурхам** *киноя аз* осмони муқаввас, осмони хамида.

З-он тоқ кашид чархи пурхам
Бар рӯи ҳаво камони Рустам. *Ҳилолӣ*

**чархи судобӣ** осмон.

Пеши чашми ҳимматӣ олӣ-ш аз рӯи қиёс
Ҳайати чархи судобӣ чун сипандон омадаст. *Анварӣ*

**чархи фирӯза (ё фирӯзафом)** осмони нилгун, осмони кабуд.

Рӯи хокиву нами чашми маро хор мадор,
Чархи фирӯза тарабхона аз ин каҳгил кард. *Ҳофиз*

Нигинвор ин чархи фирӯзафом
Паи номи некӯ бувад в-ассалом. *Ҷомӣ*

**чарх то фарш** аз осмон то замин.

Чарх то фарш дарнавардандa(а)ст,
Ҳамчу ӯ корҳош гарданда(а)ст. *Саноӣ*

**ҳафт чарх** *киноя аз* ҳафт осмон, ҳафт табақаи осмон; *нкг.* **фалак (ҳафт фалак).**

Чор унсур, панҷ ҳиссу шаш ҷиҳоту ҳафт чарх
Бандагии дарғаҳаш табъан ва тавъан кардаанд. *Убайди Зоконӣ*

**3.** гардиш, ҳаракат, даврзанӣ, гирдгардӣ.

Дил сӯхт дар симоу намеистад зи чарх,
Рақсест гарм бар сари оташ кабобро. *Камоли Хуҷандӣ*

**чархи замон(а)** даври рӯзгор, гузашти айём.

Эй кошкӣ бахт созкорӣ кардӣ,
Ё чархи замона боз ёрӣ кардӣ. *Ҳофиз*

**чархи фалак** а) гардиши фалак; гардиши айём, замон.

*То кай Ҳилолиро чунин з-он моҳ медорӣ ҷудо,*
Ё раб, ки эй чархи фалак, зеру забар бинам туро. *Ҳилолӣ*

б) осмон.

Замираш карда бар хуршед тороҷ,
Вуҷудаш бурда аз чархи фалак боҷ. *Бадрии Кашмирӣ*

**чарх додан** чарх занондан, гирд гардондан, давр гардондан.

Алилро... дар ҷое нишонда, оташро бар гирди сараш чарх дода, хондан оғоз кард. *Савдо*

**чарх задан** давр задан, гирд гардидан, дар атрофи чизе гаштан.

Маҳ кард шабе тавофи он кӯй,
Сад чархи дигар ба завқи он зад. *Камоли Хуҷандӣ*

**чарх задани сар** гиҷ шудани сар; сарчархак шудан, майнагиҷ шудан.

Боз дар маърака он тоза ниҳоли гулпӯш
Чархаке зад, ки сарам чарх заду рафт аз ҳуш. *Мир Наҷот*

**ба чарх овардан** давр занондан, гирд гардондан.

Гар мусоид шавадам доираи чархи кабуд,
Ҳам ба чарх оварамаш боз ба паргори дигар. *Ҳофиз*

**ба чарх шудан** гирд гаштан, давр задан.

Гоҳе ба гирди хирмани деҳқон шавам ба чарх,
Гоҳе ба халқ шир диҳам ҳамчу модарон. *Сайидо*

**4.** *маҷ.* даҳр, замон, рӯзгор, гардиши айём.

Хоби бахтам дароз шуд, магараш
Чарх ҷуз кӯкнор менадиҳад. *Анварӣ*

Хонандаи ин куҳан ривоят
Аз чарх чунин кунад ҳикоят. *Шоҳин*

**чархи деринасос** дуньёи кӯҳна.

Шуд аз гардиши чархи деринасос
Ҳақоиқпазиру дақоиқшинос. *Ҷомӣ*

**чархи каҷабоз** *кинояз аз* дуньёи пурмакр.

Чархи каҷабоз то ниҳон сохт каҷа,
Бо неку бади доира дарбохт каҷа. *Рӯдакӣ*

**(ин) чархи куҳан** *киноя аз* дуньё.

Дар булӯрин садаф ин чархи куҳан
Нест воло гуҳаре беҳ зи сухан. *Ҷомӣ*

**чархи нилӣ** а) осмони кабуд, фалак; б) дуньё; замон, давр.

Фарьёд зи дасти чархи нилӣ,
Қ-афганд дар оташам ба силӣ. *Шоҳин*

**чархи пир** а) осмон.

Аз фалак резон набуд он вақт барфи замҳарир,
Мӯй резон буд аз сармо зи фарқи чархи пир.
*Восифӣ*

б) даҳр, замон, рӯзгор.

Бар ин гуна гардад ҳаме чархи пир,
Гаҳе чун камон асту гоҳе чу тир. *Фирдавсӣ*

**чархи сифла** *киноя аз* дуньёи пастфитрат, дуньёи бевафо.

Дар зери чархи сифла муносиб набуд, аз он
З ин хокдон бирафту ба ҷаннат муқим шуд.
*Савдо*

**(ин) чархи чавгонпараст** *киноя аз* дуньёи фиребгар.

Яке рӯз, к-ин чархи чавгонпараст
Зи шаббозӣ овард гӯе ба даст... *Низомӣ*

**(ин) чархи ҳуққабоз** *киноя аз* дуньёи пурмакру ҳила.

Доно чу дид бозии ин чархи ҳуққабоз,
Ҳангома бозчиду дари гуфтугӯ бубаст. *Ҳофиз*

**(ин) чархи ҷафопеша** *киноя аз* дуньёи золим.

Шафақ пайдо шавад аз меҳру ин чархи ҷафопеша,
Зи бемеҳрӣ сиришки Мушфиқиро чун шафақ карда.
*Мушфиқӣ*

5. *маҷ.* бахт, тақдир.

Баргашт чарх аз мани бечора, чун кунам,
В-оҳанги ҷанг дораду патьёра, чун кунам? *Кисоӣ*

Эй чарх, бигӯ, ки дар чӣ созӣ?
То чанд маро наменавозӣ? *Савдо*

**чархи гарданда** а) осмон; б) *киноя аз* ҷаҳон; в) *киноя аз* бахту давлат.

Ҷаҳондор номаш Сиёвахш кард,
Бад-ӯ чархи гардандаро бахш кард. *Фирдавсӣ*

6. камон.

Қадди болое, ки чархаш кард рост,
Оқибат чун ч а р х он қомат хамид.
*Шамси Табрезӣ*

**чархи абрӯ** камони абрӯ.

Айш хоҳӣ, айни офат шав, ки монанди ҳилол
Чархи абрӯ мекашад бар чашми лоғат теғро.
*Бедил*

**чархи камон** навъе аз камони сахт.

Чархи камонҳои сазовори зеҳ
Бар маҳи нав карда бар абрӯ гиреҳ.
*Хисрави Деҳлавӣ*

7. даври гиребон.

Зи бар пӯшиши чарх баста ба зар,
Бар ӯ бофта чашмхои гуҳар. *Фирдавсӣ*

**чархи гиребон** доираи гиребон, гиребон.

Бар об туро ғайбаҳои ҷавшан,
Бар хок туро чархҳои гиребон. *Мунҷик*

8. дастгоҳе, ки абрешим барои борик, маҳин ва дароз шуданаш ба он тоб дода мешавад.

Мемирам аз таноб, ки бар чарх бастаӣ,
Бастӣ барои куштани ман ин танобро. *Сайфӣ*

Гар нома зи ҳад фузун нависӣ,
Он чарх, ки риштаӣ, биресӣ. *Шоҳин*

**чархи бодреса** дастгоҳи махсуси ресмонресӣ.

Саргашта кард чархам чун чархи бодреса,
Фарьёд аз ин фусунгари занфеъли сабзчодар!
*Хоқонӣ*

9. зарф ё ҳавзчаи махсусе, ки дар он ангурро пахш карда обашро мегиранд; *муқ.* **чархушт.**

**ЧАРХ** II چرخ *ниг.* **чарғ.**

Ба тиру юзу бозу чарху шоҳин
Шикори дил(а)т хоҳад кард Ромин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ЧАРХЗАН** چرخ زن **1.** гирд гарданда; **2.** рақскунон.

Бар сари об чархзан мерафт,
Даст шуста зи ҷону тан, мерафт. *Ҷомӣ*

**ЧАРХЗАНОН** چرخ زنان дар ҳолати рақс кардан.

Ҷон ба ҳавас ба рӯи ӯ чархзанон ҳамеравад,
Чун магасе, ки бӯкунон сӯи шароб меравад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАРХЗАНӢ** چرخ زنی ресмонресӣ, ресандагӣ.

Зaноне, ки дастрас надоштанд, чархзанӣ ва муздурӣ намуда, чизе барои мардуми лашкар ирсол ҳамедоштанд. «*Таърихи Фаришта*»

**ЧАРХСОЙ** چرخ‌سای *киноя аз* бисьёр баланд.

Бас дил, ки чархсои ситорафасой буд,
Чархаш камин кушуду ситора камон кашид. *Хоқонӣ*

Зарри сабукпоя шавад чархсой,
Дурри гаронмоя наҷунбад зи ҷой. *Ҷомӣ*

**ЧАРХУШТ** چرخشت зарф ё ҳавзчаи махсусе, ки дар он ангурро пахш карда обашро мегиранд; *муқ.* **чарх** I 9.

Ин корд на аз баҳри ситамгорон карданд,
Ангур на аз баҳри набиз аст ба чархушт. *Рӯдакӣ*

Ман сард наёбам, ки маро з-оташи ҳиҷрон,
Оташкада гаштаст дилу дида чу чархушт. *Дақиқӣ*

**ЧАРХӢ** چرخی **1.** мансуб *ба* чарх; **2.** ҳар чизе, ки чархзананда бошад; ◇ **(ин) чархии нуқракӯб** *киноя аз* осмони пурситора.

Бар ин чархии нуқракӯби сипеҳр
Ҳамал гашта бар пояш аз рӯи меҳр. *Хоҷу*

**ЧАРҒ** چرغ парандаи шикорӣ аз ҷинси боз.

Нашояд бар сари чарғе кулаҳ дошт,
Ки гирад сайду натвонад нигаҳ дошт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ба чашму холу миёни ду абрӯяш бингар,
Магар ки бар сари охуст чарғ дар таярон. *Восифӣ*

**ЧАСПИДАН** چسپیدن **1.** муттасил шудан, иттисол ёфтан, пайвастани як чиз ба чизи дигар ё ду чиз ба ҳамдигар.

Аз мураббӣ баски рам хӯрда дили бадхӯи ман,
Муттако торе бувад часпида дар паҳлуи ман.
*Сайидо*

**2.** *маҷ.* хуҷум кардан, хамла намудан.

Вақте ... ба қалъаи Ӯротеппа часпиданд, шумоён низ аз ҳар тарафи қалъа бичаспед. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ЧАСПОН** چسپان **1.** часпанда; **2.** *маҷ.* тар, рутубатнок.

Ҳама асбоб ноқис ва нотамом ва доруи милтиқ ба наҳҷе часпон, ки як ташт оташ даркор, то ӯ шӯъла диҳад. *Аҳмади Дониш*

**ЧАТР** *ҳ.* چتر **1.** соябон; шамсия, махсусан соябоне, ки бар болои сари подшоҳон афрохта мешуд.

Ба оқибат бинихад хишт зери сар дар хок
Қасе, ки қуббаи чатраш расад ба авҷи Зуҳал. *Исмат*

**чатри ол** соябони сурх.

Султонсифат ба дида даромад хаёли ӯ,
Кардам хубоб хуни ҷигар чатри оли ӯ. *Восифӣ*

**2.** хайма, чодир, шомьёна.

[Муғулҳо] ҳаждаҳӯми шаввол чатри осмонсоеро дар мавзее, ки муқобили Маймундиз аст, аз тарафи шимолӣ боз кушоданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**3.** парда, пӯшиш.

Сияҳпӯш чун чатри аббосиён,
Зада санг бар тоси қиртосиён. *Низомӣ*

Дидам нигоре биншаста чун гул
Бо гирди моҳаш чатре зи сунбул. *Ғиёсӣ*

◇ **чатри ахзар** *кинояаз* осмони кабуд; **чатри марворид** *кинояаз* осмони пурситора.

Фарози чатри марворид з-он шуд бози зарринпар,
Ки мурғи субҳро як дам набуд аз нола оромаш. *Бадри Чочӣ*

**ЧАТРДОР** چتردار касе, ки ба болои сари касе соябон дошта меистад.

**ЧАТРДОРӢ** چترداری амали чатрдор; чатр доштан бар сари касе ё чизе.

Нишаста гул зи ғунча дар иморӣ,
Ба фарқаш норван дар чатрдорӣ. *Ҷомӣ*

**ЧАТРКАШ** چترکش *ниг.* **чатрдор.**

Маҳ зи фалак чатркаши шоҳ шуд,
Чатр ба ҳамсоягии моҳ шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАФСИДАН** چفسیدن часпидан.

З-он фаноҳо чӣ зиён будат, ки то
Бар бақо чафсидаӣ, эй бенаво? *Румӣ*

**ЧАФТ** چفت **1.** чӯббанд, хавозае, ки шохҳои токро ба болои он мегузоранд; **2.** толор, иморате, ки аз чӯбу тахта сохта мешавад ва сақфаш хамидааст.

**ЧАФТА** چفته **1.** хамида.

Эй басо шаб, ки ту дар хилвату ман то ба саҳар
Аз қади чафтаи худ ҳалқаи дар сохтаам. *Асири Ахсикатӣ*

Бад-он монад ин қомати чафтаам,
Ки гӯӣ ба гил-дар фурӯ рафтаам. *Саъдӣ*

**2.** *ниг.* **чафт** 2.

Гесу шуда чафту дода тазьин
З-он чафт ба чафтаи салотин. *Хоқонӣ*

**3.** тӯҳмат, бӯхтон; **4.** сари гӯсфанд.

**ЧАХ** چخ *ниг.* ҷах.

**ЧАХИДАН** چخیدن ситеза кардан.

Зи Қобул кӣ бо Сом ёрад чахид?
Кӣ хоҳад ҳаме захми гурзаш чашид? *Фирдавсӣ*

Муҳол аст рӯбоҳонро бо шерон чахидан. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЧАХМОХ** چخماخ **1.** халтачае, ки сипоҳиён дар он шона, сӯзан ва дигар чизҳо нигоҳ медоранд.

Бурд чахмохи ман аз ҷомаи ман, ҷома набурд,
Ҷома аз машраа бурданд, ҳам аз аввали тир.
Чиҳилу панҷ дар ӯ сӯзану ангуштарие,
Қаламу корд бибурдаст яке шуми ҳақир. *Абӯшакури Балхӣ*

**2.** *ниг.* **чақмоқ** 2.

Чак-чаки дандони ман чу чак-чаки чахмох
Баршуду бигзашт аз осмона чу оташ. *Сӯзанӣ*

**ЧАХМОҚ** *т.* چخماق *ниг.* **чақмоқ.**

**ЧАШЗАХ** چشزخ *шакли кӯтоҳшудаи* **чашмзахм** (дар шеър).

Бедор шуд, расид башорат, ки ёфтаст
Аз чашзахи ҳаводис қутби ҷаҳон шифо. *Пури Баҳои Ҷомӣ*

**ЧАШИДАН** چشیدن **1.** барои маълум кардан ё донистани мазаи чизе аз он андаке хӯрда дидан, мазаи чизеро, мас. таомро дидан, мазидан; **2.** хӯрдан, нӯшидан.

Баҳор мегузарад, додгустаро, дарьёб,
Ки рафт мавсиму Ҳофиз ҳанӯз май начашид. *Ҳофиз*

Талх аст сабр бе ту дили ғамфузударо,
Натвон чашид доруи ноозмударо. *Шоҳӣ*

**ЧАШИЁӢ** چشیائی қувваи чашидан.

Ҳоҷат нест ба дуруст кардани зоҳир чун шунавоӣ ва биноӣ ва бӯёӣ ва чашиёӣ ва бисовӣ. *Ибни Сино*

**ЧАШМ** چشم **1.** яке аз узвҳои бадани инсон ва ҳайвон, ки дар сар қарор гирифтааст ва барои дидани чизҳо хизмат мекунад, узви биниш, дида.

Ва ин Абдулло марди сурх буд ва чашмҳои ӯ низ сурх шуда буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**чашми бемор** чашми нимпӯш, чашми хумор.

Чашми бемор бар иёдати туст,
Назаре кун ба чашми беморат. *Қамоли Хуҷандӣ*

**чашми маст** а) чашми хуморолуд; б) чашми шӯх.

Зи чашми масти ту олам хароб аст,
Ба банди зулфи ту дилҳо гирифтор. *Фароловӣ*

**чашми махмур** чашми хуморолуди бонозу ишва.

Чеҳраи хубу лаби ширину болои баланд,
Чашми махмуру даҳони тангу зулфайни батоб. *Муиззӣ*

**чашми ниммаст** дидаи хуморолуд.

Он чашми ниммасти ту ҷаҳоне хароб сохт,
Дилҳо бисӯхт нимею ниме кабоб сохт. *Қамоли Хуҷандӣ*

**чашми нимхоб** чашми нимпӯш, чашми хуморолуд.

Эй, тамоми хоби ман бурда ба чашми нимхоб,
В-эй, саросар тоби ман дода ба зулфи нимтоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чашми сияҳмаст** чашми бисьёр маст, чашми ниҳоят шӯх.

Дарди дили дарвешу таманнои нигоҳе,
3-он чашми сияҳмаст ба як ғамза даво кун!
*Ҳофиз*

Ба худ мепечад аз рашки ҳино гулдастаи дасташ,
Ба фитна мешавад дар ҷанг чашмони сияҳмасташ.
*Мулҳам*

**чашми шӯх** чашми фаттони ҷозибадор.

Чашми шӯхаш мекашад теғи ҷафо,
Лаъли ҷонбахшаш ҳимоят мекунад. *Ҷомӣ*

**2.** назар, нигоҳ; **3.** *маҷ.* умед, таваққуъ.

Гар аз дӯст чашмат ба эҳсони ӯст,
Ту дар банди хешӣ, на дар банди дӯст. *Саъдӣ*

**чашми накӯӣ** умеди некӣ.

Маро чашми накӯӣ буд аз он бадхӯ, чӣ донистам,
Ки хоҳад гӯш кардан дар ҳақи ман қавли бадгӯро.
*Ҷомӣ*

**ба чашми вафо** ба умеди вафодорӣ.

Ба чашми вафо созгор омадаш,
Дилаш бурд, чун дар канор омадаш. *Низомӣ*

**чашм доштан** а) дорои чашм будан, соҳиби чашм будан.

Мулҳам, ин қавм, ки ҳастанд ба девори вуҷуд,
Чашм доранд чу тасвир, вале бино не. *Мулҳам*

б) умед доштан, умедвор будан.

Амир Халаф чашм дошт, ки амир Тоҳир ва *сипоҳи Систон шабехун оранд бар сипоҳи султон.*
*«Таърихи Систон»*

**чашми** *чизе* **доштан** ба чизе умедвор будан, дар орзуи чизе будан.

Мо зи ёрон чашми ёрӣ доштем,
Худ ғалат буд, он чӣ мо пиндоштем. *Ҳофиз*

Дило, мадор зи абнои даҳр чашми вафо,
Ки дар ҷибиллати ин ҳамраҳон мурувват нест.
*Шоҳӣ*

**4.** чашмзахм, чашми бад, озор ва нуқсоне, ки гӯё аз асари назари бад ба касе ё чизе мерасад.

Шикаста деги сиёҳе ниҳанд дар бӯстон
Зи баҳри чашм, чу шуд бӯстон хушу дилхоҳ.
*Сӯзанӣ*

Аз бими чашм чун гули раъно дар ин чаман
Бар рӯи навбаҳор ниқоби хазон кашам. *Соиб*

**чашми бад** чашми захм, чашме, ки аз нигоҳи он гӯё озору нуқсоне мерасад; **чашми бад дур (бодо)!** иборест, ки барои чашми бад нарасидан гуфта мешавад; балову офат дур (бод)!, ҳамеша дар амон (бош)!.

Дур бодо чашми бад, к-имрӯз дар майдони ҳусн
Шаҳсавори ман саманди ноз ҷавлон медиҳад.
*Ҳилолӣ*

В-он моҳ ба тарбият чунон нур
Афзуд, ки чашми бад аз ӯ дур! *Шоҳин*

**чашм расидан** захми чашм расидан, аз назари бад озор ва нуқсоне ёфтан.

В-он дигар гуфт: Хубие батамом
Дошт, чашмаш расид аз айём. *Ҷомӣ*

**аз чашм нигаҳ доштан** аз чашми бад муҳофизат кардан, эмин нигаҳ доштан аз захми чашм.

Сиҳӣ сарви ман аз анбар хате бар гирди маҳ дорад,
Худо пайваста аз чашми рақибонаш нигаҳ дорад.
*Исмат*

◇ **чашми басират** дидаи ҳақиқатбин.

Гар боядат ҳаме, ки бубинӣ маро тамом,
Чун оқилон ба чашми басират нигар маро.
*Носири Хисрав*

**чашми беоб** чашми шӯх, чашми густох; чашми бешарм.

Бибудӣ чанд гаҳ хуррам ба Гӯроб,
Кунун боз омадӣ бо чашми беоб.
*Фахриддини Гургонӣ*

**чашми бодапаймо** чашми пурхумор.

Ман аз ранги салоҳ он дам ба хуни дил бишустам даст,
Ки чашми бодапаймояш сало бар ҳушьёрон зад.
*Ҳофиз*

**чашми бодом** чашми зебои бодоммонанд, чашми бодомқабоқ.

Биёварданд баҳри он гуландом
Қумош аз пардаҳои чашми бодом. *Мулҳам*

**чашми ботин** *ниг.* **чашми басират.**

Бувад чашми ботин гар аз айб пок,
Чӣ ғам, чашми зоҳир бувад айбнок. *Шоҳин*

**чашми гуҳарбор** дидаи ашкрез, дидаи гирьён.

Ғаввос шудӣ, Мушфиқӣ, аз чашми гуҳарбор,
Бо кас макун изҳору нигаҳ дор нафасро.
*Мушфиқӣ*

**чашми дил** *ниг.* **чашми басират.**

Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ниҳон. *Рӯдакӣ*

**чашми дубин** чашме, ки як чизро дуто мебинад, чашми каҷ, чашми олус.

Покбин аз назари пок ба мақсуд расид,
Аҳвал аз чашми дубин дар тамаи хом афтод.
*Ҳофиз*

**чашми дурбор** *кинояи аз* чашми гирьён, чашми ашкбор.

Бори миннат миниҳад беҳуда бар гулзор абр,
Равнақи ин бӯстон аз чашми дурбори ман аст.
*Махфӣ*

**чашми ибрат** дидаи эътибор, назари ибратомӯз.

Зи оинаат занги ғафлат зидой,
Ба ҳар неку бад чашми ибрат кушой. *Ҷомӣ*

**чашми мӯр** *киноя аз* ниҳояти тангӣ.

Гуфт: Бошад аз ҷамоли дӯст дур,
Арсаи офоқ бар ман чашми мӯр. *Ҷомӣ*

**чашми носурма** *киноя аз* чашми номаҳрам.

То бар он хурпайкарони чу моҳ
Чашми носурмае наёбад роҳ... *Низомӣ*

**чашми оламбин** *киноя аз* чашми бино.

Ғайр бикшод чашми оламбин,
Ҳуснро дид бар сари болин. *Мушфиқӣ*

**чашми полуда** чашми ашколуд, чашми ашкрез.

Гардун камаре бар тани фарсудаи мост,
Ҷайҳун асаре зи чашми полудаи мост.
Дӯзах шараре зи оҳи беҳудаи мост,
Фирдавс даме зи вақти осудаи мост. *Хайём*

**чашми пуркор** чашми шӯх, чашми ҳилагар, чашми фаттон.

Раги хоби маро дар даст дорад чашми пуркоре,
Ки аз ҳар ҷунбиши мижгон ба рақс орад қиёматро.
*Соиб*

**чашми пурхун** *киноя аз* чашми сахт гириста.

Чашми пурхунам бубинеду мапурсед аз дилам,
Ҳолати дилро қиёс аз чашми пурхунам кунед.
*Ҳилолӣ*

**чашми сар** *киноя аз* назари рӯякӣ.

Чашми сар нақши ину он бинад,
В-он чӣ сирр аст, чашми ҷон бинад. *Саноӣ*

**чашми сафед** чашми бенур, чашми аз интизорӣ озоркашида.

Эй, маҳви интизори ту чашми сафеди мо,
Холӣ мабод аз ту канори умеди мо. *Шоҳин*

**чашми сод** чашми монанд ба сари ҳарфи сод, чашми ҷозибадори шӯхи маҳбуба.

Ҳар кучо чашми сод вогардид,
Маҳви ороишу сафо гардид. *Бедил*

**чашми сӯзан** сӯрохи сӯзан; **аз чашми сӯзан берун рафтани уштур** *киноя аз* осон шудани мушкилҳо.

Дар ин пайдо ниҳониро чу дидӣ,
Бурун рафт уштурат аз чашми сӯзан.
*Носири Хисрав*

**чашми танг** *киноя аз* чашми гурусна, чашми ҳарис.

Гуфт: Чашми танги дуньёдорро
Ё қаноат пур кунад, ё хоки гӯр. *Саъдӣ*

**чашми тар** чашми гирьён, чашми ашколуд, дидаи гирьён.

Гар нахли вафо бар надиҳад, чашми таре ҳаст,
То реша дар об аст, умеди самаре ҳаст. *Урфӣ*

**чашми шаҳло** чашми зебо, чашми сиёҳи моил ба сурхӣ, ки ниҳоят фаттон аст.

Ҷилваро сарафрозӣ дод қадди раънояш,
Кард фитнаро бедор хоби чашми шаҳлояш.
*Сайидо*

**чашми яқин** дидаи ҳақиқатбин; ҳақиқатбинӣ, чашми басират.

...Ки ҳар гарду бодаш ба чашми яқин
Чу мино кашад сар зи чархи барин. *Бедил*

**чашми ҳайратзо** дидаи сахт ҳайроншуда, чашми ҳайрон.

Бе рухат чун аҳли мотам бар сари худ мезанад
Аз мижа дасти надомат чашми ҳайратзои ман.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**чашми ҳиндузод** *киноя аз* чашми сиёҳ.

Оҳуи турку чашми ҳиндузод
Нофаи мушкро гиреҳ бикшод. *Низомӣ*

**чашми ҷон** *ниг.* **чашми дил.**

Чашми сар нақши ину он бинад,
В-он чӣ сирр аст, чашми ҷон бинад. *Саноӣ*

**ба чашм!** итоат мекунам! (*ибораи* ҳурмат).

Ёр гуфт: Аз ғайри мо пӯшон назар. Гуфтам: Ба чашм!
В-он гаҳе дуздида дар мо менигар. Гуфтам: Ба чашм!
*Камоли Хуҷандӣ*

**чашму чароғ** *киноя аз* сабаби биноӣ; азизтарин кас.

Қошки хуршедро з-ин ғам набудӣ чашмдард,
То бар ин чашму чароғи анҷуман бигристӣ.
*Хоқонӣ*

Ниҳода доя дасташ бар сару бар,
Ҳамегуфт: Эй чароғу чашми модар.
*Фахриддини Гургонӣ*

**чашм андохтан** а) нигоҳ кардан; б) *киноя аз* чашм ба роҳ будан, мунтазир будан.

Ҳарчанд чашм андохт, аз ду ғулом на хабаре, на асаре зоҳир шуд. *«Фатҳнома»*

**чашм афтодан** *ба чизе, касе* чизеро ё касеро дидан.

Чун чашми падар ба мева афтод,
*Бар ёди писар кашид фарьёд. Ҳилолӣ*

**чашм бардамондан** а) ҷиддан ё бо хашм нигоҳ кардан; б) чашм дӯхтан бо ҳирс ва тамаъ.

Гурсинарӯбоҳ, шуд то он табир,
Чашм зи ӯ бардамонда хир-хир. *Рӯдакӣ*

**чашм бастан** а) чашм пӯшидан.

Фарқи назар тезию борикӣ аст,
Чашм чу бастӣ, ҳама торикӣ аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) афсун кардан; дар ғафлат монондан, фиреб додан; **чашм бохтан** *киноя аз* кӯр шудан.

Нест коре бар касе дилро мусаффо сохтан,
Бохт чашм он кас, ки ин оинаро пардоз кард.
*Соиб*

**чашм гарм кардан** *киноя аз* андак хоб кардан.

Фуруд омад аз бораги шоҳ нарм
Бад-он, то кунад бар гиё чашм гарм. *Фирдавсӣ*

**чашм гирифтан** чашм бастан, сарфи назар кардан.

Дар ҷаҳон арбоби ҳиммат низ беҳоҷат наянд,
Аз матои офариниш чашм мегирем мо. *Ваҳид*

**чашм гумоштан** *бар касе, чизе* а) назар кардан бар касе, чизе.

Ниёиш ба ҷои писар доштӣ,
Ҷуз ӯ бар касе чашм нагмоштӣ. *Фирдавсӣ*

б) эътибор додан ба касе, чизе.

Бар ӯ ҳеҷ кас чашм нагмоштанд,
Мар-ӯро зи девонагон доштанд. *Фирдавсӣ*

**чашм дӯхтан** *аз чизе* чашм бастан аз чизе, эътибор надодан ба чизе.

Об додам сӯзани мижгон ба оҳи оташин,
То тавонам бе ту чашм аз ҳар ду олам дӯхтан.
*Исмат*

**чашм дӯхтан** *ба касе, чизе* а) чашм пӯшидан.

Чу чашми замона бидӯзам ба ганҷ,
Сазад гар сипеҳрам надорад ба ранҷ. *Фирдавсӣ*

б) нигоҳ кардан, бо диққат нигаристан.

Ба рӯи хонаи худ дӯхтам чашм,
Намонда дар бисоти хонаам пашм. *Сайидо*

**чашм задан** а) чашм бар ҳам задан, мижа задан; *киноя аз* гузаштани як лаҳза.

Афсӯс ки бефоида фарсуда шудем,
Дар тоси сипеҳри божгун суда шудем.
Дардову надомато, ки то чашм задем,
Нобуда ба коми хеш, нобуда шудем. *Хайём*

б) чашмак задан, бо гӯшаи чашм ишора кардан.

Месӯхт дар оташ дил аз он лаб, ки задӣ чашм,
Норафта яке фитна, балои дигар омад. *Исмат*

в) чашмзахм задан, чашми бад кардан, чашм кардан.

Хокистари маро зи ҳасад чашм мезананд,
Парвонаи маро зи назарҳо ниҳон бисӯз. *Соиб*

**чашм задан** *аз касе, чизе* эҳтиёт кардан аз касе, чизе.

Дӯхта бар дида аз ин нокасон,
*К-аҳли назар чашм зананд аз хасон.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**чашм кардан** а) нигоҳ кардан, назар андохтан.

Бар ҳар тараф, ки чашм кунӣ, — ҷилваи зафар,
В-аз ҳар ҷиҳат, ки гӯш ниҳӣ, — муждаи амон.
*Заҳири Форьёбӣ*

б) чашмзаҳм расонидан; **чашм кашидан** *сӯи касе киноя аз* майлу рағбат ва алоқа доштан ба касе, тарафдор будан ба касе.

Боди солорӣ дар сари вай шудааст ва лашкар чашм сӯи ӯ кашида. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**кор кардани чашм** дидани чашм, қобилияти биниш доштани чашм.

Он саҳро чандон ки чашм кор кард, расанҳо ва чӯбҳо фиканда буд, ки аз афсуни эшон дар ҳаракат омад. *«Маҷмаъ-ут-таворих»*

**чашм кушодан** дида боз кардан; нигоҳ кардан, назар намудан.

Сайидо, сайри чаман соз дар айёми рабеъ,
Чашм бикшой ба наззораи гулҳои бадеъ. *Сайидо*

**чашм молидан** *киноя аз* чашм кушодан, аз хоби ғафлат бедор шудан.

Халқ дар байза мезанад пару бол,
Ошъёни ҳайрат аст, чашм бимол. *Бедил*

**чашм ниҳодан** *бар чизе* а) ба чизе нигоҳ кардан, ба чизе назар андохтан.

Ҳама кас чашми худ бар гул ниҳода,
Ки хандон аст бо рӯи кушода. *Ҳилолӣ*

б) умедвор шудан бар чизе; тамаъ кардан чизеро; **чашм об додан** *киноя аз* тамошо кардан, лаззат бурдан аз чизе; **паридани чашм** ҳаракати чашм аз ғайри иродаи кас, ки дар урф гӯё аломати фоли нек ё бад аст; *муқ.* **дида (паридани дида).**

Чашми ман мепарад имрӯз, киро хоҳам дид,
Магар он кофири новакзани бадкеш омад?
*Хисрави Деҳлавӣ*

Мепарад чашм, то чи бинмой,
*Мепарад гӯш, то чӣ фармой. Бедил*

**чашм пуроб кардан** чашмро гирьён кардан, чашмро ашкрез кардан.

Бикшо ба ишва наргиси масти харобро
В-аз рашк чашми наргиси раъно пуроб кун!
*Ҳофиз*

**чашм пӯшидан** *аз касе, чизе* касе ё чизеро тарк кардан, аз касе ё чизе сарфи назар кардан, аз касе ё чизе даст кашидан.

Чу чашмаш дид, аз худ чашм пӯшид,
Дилаш дар дида чои ашк ҷӯшид. *Ҳозиқ*

**чашм пӯшида гузаштан** эътибор надода гузаштан, беэътиноӣ намудан.

Кулбаи ман, Сайидо, ранҷидааст аз моҳтоб,
Бигзарад пӯшида чашми худ чароғ аз масканам.
*Сайидо*

**чашм сер кардан** қонеъ гардонидан, қаноатманд намудан.

Эй чарх, фикри гурсиначашмони хок кун,
Ин як-ду қурс чашми киро сер мекунад? *Соиб*

**чашм сиёҳ кардан** (*ё* **сохтан**) *ба чизе* ба чизе тамаъ кардан, ба чизе чашм дӯхтан.

Ҳаргоҳ ӯ бад-ин мухаққар, ки вазифаи чошти малик буда, чашм сиёҳ кунад, тавон донист, ки дар муҳиммоти куллӣ чӣ ришватҳо гирифта бошад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба хол чашм сиёҳ сохтам, надонистам,
Ки доми макр нуҳуфтаст зери донаи дӯст. *Соиб*

**чашм сурх кардан** *киноя аз* бо шавқ нигаристан, бо рағбати тамом нигоҳ кардан.

Ба рухсори ту чашм кардем сурх,
Аз он ашки мо лолагун меравад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**чашм фикандан** *бар чизе* ба чизе нигоҳ кардан.

Ба ёдат чашм аз он бар гул фикандам,
Ки бӯи Юсуф аз пироҳан омад. *Шоҳӣ*

**чашм фурӯ бастан** *аз касе, чизе киноя аз* сарфи назар кардан аз касе ё чизе, даст кашидан аз касе ё чизе, *муқ.* **чашми ёрӣ бастан.**

Дилороме, ки дорӣ дил дар ӯ банд,
Дигар чашм аз ҳама олам фурӯ банд. *Саъдӣ*

**чашм фурӯ дӯхтан** чашм пӯшидан, чашм бастан; *киноя аз* тарк кардан, даст кашидан.

Танам зи ҳаҷри ту чашм аз ҷаҳон фурӯ медӯхт,
Навиди васли ҷамоли ту дод ҷонам боз. *Ҳофиз*

**чашм шудан** *киноя аз* равшан гаштан, зоҳир шудан.

Гуфт: Бар ман чашм шуд асрори ишқ,
Менамоям ҳар замон такрори ишқ. *Аттор*

**чашми** *касе* **бастан** касеро хоб кунондан; *киноя аз* касеро ба ғафлат монондан; касеро куштан.

Магӯ, ки хоби аҷал баст чашми мардумро,
Ки чашмбандии он наргиси пурафсун аст. *Ҳилолӣ*

**чашми** *касе* **гирифтан** чашми касеро хира гардонидан, пеши чашми касеро гирифта, барои дидан мамониат расондан.

Дуди оҳам чашми ӯ хоҳад гирифт охир, агар
Диди густохона бар рӯи ту равзан боз кард.
*Носири Ҳамадонӣ*

**чашми ёрӣ бастан** ёрӣ накардан, ёрмандӣ нарасонидан; бемурувватӣ кардан; *муқ.* **чашм фурӯ бастан** *аз касе, чизе.*

Чашми ёрӣ бастаанд аз кори якдигар хавос,
Рӯзгоре шуд, ки аз хешон мурувват бурдаанд.
*Сайидо*

**чашми оз ниҳодан** чашми тамаъ дӯхтан, тамаъ кардан.

Бар зари ҳар сифла манеҳ чашми оз,
Ҳамчу садаф бо гуҳари худ бисоз. *Ҷомӣ*

**пур** (*ё* **сер**) **шудани чашми** *касе киноя аз* қонеъ шудани касе, қаноат ҳосил намудани касе.

Накунад қатъи тамаъ мӯҳтасиб аз ришва, бале,
Ба ҷуз аз хоки сиёҳ пур нашавад чашми бахил.
*Шоҳин*

**чашми тамаъ бардоштан** *аз чизе* ҳисси орзу ва ҳирсу озро тарк кардан.

Соя афганд ҳумояш зи таммано бар сар,
Ҳар ки чашми тамаъ аз дидани Анқо бардошт.
*Махфӣ*

**чашми хирадро кӯр кардани ҳаво** ақлро нобуд кардани ҳавову ҳавас, одамро аз ақл маҳрум гардонидани иштиёқи чизе.

Гаҳе андеша бар вай зӯр кардӣ,
Ҳаво чашми хирадро кӯр кардӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**чашми ҳирс бастан** тамаъкориро бас кардан.

Бубастам ҳирсро чашму шикастам озро дандон
Чу мим андар хати котиб, чу син дар ҳарфи девонӣ.
*Хоқонӣ*

**хуфта будани чашми** *чизе киноя аз* беҳаракат ва бетаъсир будани чизе.

Ҳаме то ин сухан бошад нуҳуфта,
Бувад бар мо балоро чашм хуфта.
*Фахриддини Гургонӣ*

**чашм аз ҷаҳон бастан** *киноя аз* мурдан.

Чу солори ҷаҳон чашм аз ҷаҳон баст,
Ба солорӣ туро бояд миён баст. *Низомӣ*

**чашм ба раҳ(*-и чизе*) доштан** мунтазири чизе будан.

Ҷоне ба сари хаёл медошт,
Чашме ба раҳи висол медошт. *Файзӣ*

**чашм ба роҳ будан** мунтазир будан, интизорӣ доштан.

Бархез, ки чашми ӯ ба роҳ аст,
Хуршед дар интизори моҳ аст. *Ҳилолӣ*

**чашм бар пушти по доштан** аз шарму хаё сар хам кардан.

Зулайхо рух бад-он фаррухлиқо дошт,
Вале Юсуф назар бар пушти по дошт. *Ҷомӣ*

**чашм бар роҳ нишастан** интизорӣ кашидан.

Чашм бар роҳи ту бас гирьякунон биншинам,
Лахт-лахти ҷигарам аз сари мижгон афтод.
*Махфӣ*

**бар ҳам задани чашм** чашмак задан, бо имову ишора чашм задан.

Бар ҳам задани чашмаш ҷон мебарад аз мардум,
Қай зинда тавон будан як чашм задан бо ӯ.
*Ҳилолӣ*

**чашм бар ҳам ниҳодан** чашм пӯшидан.

Ба зоҳир чашм агар бар ҳам ниҳода,
Валекин дидаи ботин кушода. *Ҳозиқ*

**дар мағок шудани чашм** фурӯ рафтани чашм, аз бемадорӣ ва беморӣ чуқур шудани чашм.

Бе тамошои чашми равшани ту
Чашми хуршед дар мағок шуда. *Хоқонӣ*

**аз чашм афтодан** *киноя аз* беқадр шудан, беэътибор гаштан.

Ман, ки дур аз сӯҳбати он гулбадан афтодаам,
Булбули маҳҷурам, аз чашми чаман афтодаам.
*Мулҳам*

**аз чашми** *касе* **дидан** мувофиқи назари касе ба чизе нигаристан, мувофиқи табъи касе ба чизе нигоҳ кардан.

Хешро ман худ касе донам, вале
Ёр агар аз чашми ман бинад маро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**аз чашм дур шудан** ғоиб шудан, ноҳамоён гаштан, дар пеши назар набудан.

То ту аз чашми мани сӯхтадил дур шудӣ,
Эй басо чашмаи хунин, ки дилу дида кушод. *Ҳофиз*

**аз чашми** *касе* **пӯшида будан** аз назари касе пинҳон будан, ба назари касе нонамоён будан.

Будем ба ҳам ду мағзу як пӯст,
Пӯшида зи чашми душману дӯст. *Ҷомӣ*

**аз чашм шудан** дур шудан, нонамоён шудан, рафтан.

Мешуд аз чашм он камонабруву дил
Аз паяш мерафту гум мекард пай. *Ҳофиз*

**ба чашми азамат** (*ё* **бузургӣ**) **нигаристан** *киноя аз* ҳурмат кардан, эҳтиром доштан.

Чуз ба чашми азамат ҳар кӣ бад-ӯ дарнигарад,
Мижаи дидаи ӯ хори муғелон гардад. *Манучеҳрӣ*

Чу бояд бузургӣ-т пирона сар,
Ба чашми бузургӣ ба пирон нигар. *Ҷомӣ*

**ба чашми** *касе* **ангушт задан** *киноя аз* зарар расонидан ба касе.

Пурбод шудан ба хашми кас чӣ?
В-ангушт задан ба чашми кас чӣ? *Шоҳин*

**ба чашм афтодани гул** а) навъе аз касалии чашм, ки дар рӯи гавҳараки чашм пардаи сафеде пайдо мешавад; б) *киноя аз* зарар дидан, айб пайдо кардан.

Гул фитодаст ба чашми ту зи ғафлат, варна
Ғунчае нест дар ин боғ, ки соҳибдил нест. *Соиб*

**ба чашми боз чашми зоғ ҷустан** *киноя аз* ҳаракати бефоида кардан, кори бефоида намудан.

Маҳу шабдезро дар боғ меҷуст,
Ба чашми боз чашми зоғ меҷуст. *Низомӣ*

**ба чашми бузургӣ нигаристан** *ниг.* **ба чашми азамат нигаристан; ба чашми** *касе* **даромадан** эътибор ва аҳамият пайдо кардан дар назари касе.

Ба чашми касон дарнаёяд касе,
Ки аз худ бузургӣ намояд басе. *Саъдӣ*

**ба чашми кам дидан** *киноя аз* ба назари таҳқир нигоҳ кардан, эътибор надодан.

... Ки ин ғам дидаву вай ғам набинад,
Касе ӯро ба чашми кам набинад. *Ҳилолӣ*

**ба чашм овардан** *чизеро* чизеро дидан; тасаввур кардан чизеро.

Эй имом, он абрувон гар дар намоз орӣ ба чашм,
Баъд аз ин меҳробро чун чашми ӯ бинӣ ба хоб.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ба чашми ҳақорат дидан** ба назари таҳқир нигоҳ кардан, ҳақиру нотавон шуморидан.

Мабин ба чашми ҳақорат ба ҳеҷ хасми заиф,
Ки пашша гард баровард аз сари Намруд. *Соиб*

**бар чашм нишондан** аз ҷон азиз доштан; касеро бениҳоят иззату илтифот кардан.

Сано гуфту биншасту пешаш нишонд,
Бибӯсиду бар чашми хешаш нишонд. *Хоҷу*

**дар чашми** *чизе* **набудани об** хушк будани чизе; беравнақ будани чизе.

Сар баровардаст, Соиб, донаи уммеди мо
Дар чунин аҳде, ки дар чашми мурувват об нест.
*Соиб*

**дар чашм омадани** *касе, чизе киноя аз* хубу зебо ва дилчасп намудани касе ё чизе.

Баъд аз ту кӣ дар чашми ман ояд, ки ба чашмам
Гӯй ҳама олам зулумот асту ту нурӣ. *Саъдӣ*

**дар чашми** *касе* **ҷо кардан** *киноя аз* бисьёр азиз шудан.

... Ки Юсуф ин қадар дар чашми Яъқуб
Чаро ҷо кардаю гардид маҳбуб! *Ҳозиқ*

**ду чашм чор кардан** *киноя аз* ниҳояти интизорӣ кашидан.

Як ваъда дар ду моҳам дода, ки менаёбам,
Чокар ба интизорат ду чашм чор карда. *Хоқонӣ*

**зи раҳи чашм дидан** ба воситаи чашм назар кардан, бо чашм нигоҳ кардан.

Дидан зи раҳи чашму шунидан зи раҳи гӯш,
Бӯй аз раҳи бинӣ чу маза кому забонро.
*Носири Хисрав*

**пеши чашми худ надидан** пеши пой надидан; *киноя аз* дурандеш набудан, ояндаро надидан.

Золимони беҳиммат ... аз барои панҷрӯза давлат ... пеши чашми худ набинанд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ба як чашм задан** ба як чашм пӯшида кушодан, ба як лаҳза, ба як он.

Тай карда ба як чашм задан олами ҳастӣ,
Махфӣ, ки чу дар роҳи талаб пой зи сар дошт.
*Махфӣ*

**бо як чашм дидан** яксон дидан, баробар ҳисоб кардан, баробар муносибат кардан.

Маро аз фитрати хуршеди тобон ин писанд ояд,
Ки бо як чашм мебинад бузургу хурди дуньёро.
*Муҳсини Таъсир*

**ЧАШМА** چشمه **1.** ҷои ҷушидани об аз зери замин ва равон шудани он.

Ҳар куҷо чашмае бувад ширин,
Мардуму мурғу мўр гирд оянд. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* сарчашма, манбаъ, маъхаз, ҷои пайдоиши чизе.

Шавад рўз, чун чашма рахшон шавад,
Ҷаҳон чун нигини Бадахшон шавад. *Фирдавсӣ*

**3.** чашм, чашмак, шикоф ва сўрохи чизе; **чашмаи сўзан** шикофи сўзан, сўрохи сўзан.

Чашм чу бар чашмаи сўзан барӣ,
Ҳар чӣ аз он сўст, дар ў бингарӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чашмаи чашмбанд** сўрохи чашмбанд.

Ҳар чашмаи чашмбанди он ҳур
Чун чашмаи офтоб пурнур. *Ҳилолӣ*

◇ **чашмаи Замзам** номи чоҳе дар Макка, ки аҳли ислом оби онро табаррук мешуморанд; *муқ.* **об (оби Замзам).**

То чанд асири рангу бў хоҳӣ шуд,
То кай паи ҳар зишту накў хоҳӣ шуд?
Гар чашмаи Замзамию гар оби ҳаёт,
Охир ба дили хок ниҳон хоҳӣ шуд. *Хайём*

**чашмаи зард** *киноя аз* шароби зард.

Яке ҷоми пурбодаи хисравон,
Ба каф барниҳод он зани паҳлавон,
Ба ёди сипаҳбуд ба як дам бихард,
Баровард аз он чашмаи зард гард. *Фирдавсӣ*

**чашмаи Қавсар** а) *д.* номи яке аз чашмаҳои биҳишт.

Ҳаргиз нишон зи чашмаи Қавсар шунидаӣ,
К-ўро нишоне аз даҳани бенишони туст. *Саъдӣ*

б) *киноя аз* даҳони маҳбуба.

Ҳинду ба лаби чашмаи Қавсар набарад роҳ,
Эй хол, ту дар кунҷи лаби ёр чӣ сонӣ? *Шоҳин*

**чашмаи меҳр** *киноя аз* офтоб.

То замоне ки гарм гашт сипеҳр,
Мавҷи оташ фишонд чашмаи меҳр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чашмаи мим** чашми ҳарфи арабии мим — م.

Саназе бо занахи тозатар аз барги суман,
Саназе бо даҳани тангтар аз чашмаи мим.
*Фаррухӣ*

**чашмаи нур** *киноя аз* офтоб.

Зулмат зи сафои гавҳараш дур,
Сероб дилаш зи чашмаи нур. *Файзӣ*

**чашмаи нўш** а) *ниг.* **об (оби зиндагӣ);** б) *киноя аз* даҳони маҳбуба.

Зи шавқи чашмаи нўшат чӣ қатраҳо, ки фишондам,
Зи лаъли рўҳфизоят чӣ ишваҳо, ки харидам.
*Ҳофиз*

**чашмаи оташфишон** *киноя аз* офтоб.

Вақти сард аст, оташ афзун кун, к-аз абр
Чашмаи оташфишон пўшидаанд. *Хоқонӣ*

**чашмаи офтоб** қурси офтоб, офтоб.

Дувум рўз чун чашмаи офтоб
Биҷунбиду бедор шуд сар зи хоб. *Фирдавсӣ*

**(ин) чашмаи равон** *киноя аз* чашми гирьён.

Хуй меравад зи чашмам, он бахт ку, ки бинам
Сарве нишаста бар лаб ин чашмаи равонро. *Ҷомӣ*

**чашмаи равшан** *киноя аз* офтоб.

Чашмаи равшан набинад дида аз гарди сипоҳ,
Бонги тундар нашнавад гўш аз ғави кўсу чалаб.
*Фаррухӣ*

**чашмаи рўз** *киноя аз* офтоб.

Моҳ аз он гуфтам, к-андар луғату лафзи араб
Чашмаи рўз бувад модаву маҳ бошад нар.
*Фаррухӣ*

**(ин) чашмаи симобрез** *киноя аз* офтоб.

Бо кафаш ин чашмаи симобрез
Хонда чу симоб гурезогурез. *Низомӣ*

**чашмаи Хизр** чашмаи афсонавиест, ки гўё Хизри пайғамбар аз оби он нўшида умри абадӣ ёфтааст; *муқ.* **об (оби Хизр).**

Ба сад чандон латофат чашмаи Хизр
Наёрад рехтан бар дасти ў об. *Шоҳӣ*

**чашмаи ховарӣ** *киноя аз* офтоб.

Синони Сикандар дар он доварӣ
Сабақ бурда бар чашмаи ховарӣ. *Низомӣ*

**чашмаи хур** *киноя аз* офтоб.

Чашмаи хур бурд зи ҳар хона тоб
Тохтан овард ба ҳар дида хоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**чашмаи хуршед** а) *киноя аз* офтоб.

Нест дар чашмаи хуршед ғуборе, Соиб,
Чашми кўтаҳназарон парданишини рамад аст.
*Соиб*

б) *киноя аз* рўи маҳбуба.

Дар арақ Шоҳин тамошо дорад эъҷози рухаш,
То чӣ сон аз чашмаи хуршед об ояд бурун. *Шоҳин*

**чашмаи ҳаёт** *ниг.* **чашмаи Хизр.**

Бо даҳони майнўшат нест ғунчаро нисбат,
Чашмаи ҳаёт аст он, соғари сафол аст ин. *Сайидо*

**чашмаи ҳайвон** а) *ниг.* **чашмаи Хизр.**

Туро ба чашмаи ҳайвон чаро кунам ташбеҳ,
Ки ҳаст ташнаи лаъли ту гавҳари сероб.
*Камоли Хуҷандӣ*

б) *киноя аз* даҳони маҳбуба.

Ба оби чашмаи ҳайвон ҳаёте Анвариро деҳ,
Ки андар оташи ишқат бикуштӣ з-ин ҳавас моро.
*Анварӣ*

**ду чашма** *киноя аз* ду пистон.

Ду пистон, ки имрўз дилхоҳи ўст,
Ду чашма ҳам аз парваришгоҳи ўст. *Саъдӣ*

**ЧАШМАК** چشمک *шакли хурдӣ ва навозиши* **чашм.**

Ду чашми оҳуву ду наргиси шукуфта ба бор
Дурусту рост бад-он чашмакони ту монад. *Дақиқӣ*

**чашмак задан** имову ишора кардан бо гўшаи чашм.

Наргис аз чашмак задан шуд фитна дар саҳни чаман,
Шеваҳои чашми ҷодуи туам омад ба ёд.
*Муҳташам*

**ЧАШМАСОР** چشمه‌سار ҷое, ки чашмаҳои бисьёр дорад.

Ҳар замон дар марғзоре карда хоб,
Ҳар нафас аз чашмасоре хўрда об. *Ҷомӣ*

**ЧАШМБАНД** I چشم‌بند рӯйбанд, рӯйпӯш, дока ё бофтае аз думи асп, ки занон бо он рӯйро мепӯшонанд.

*Ҳар чашмаи чашмбанди он хур*
Чун чашмаи офтоб пурнур. *Ҳилолӣ*

**ЧАШМБАНД** II چشم‌بند афсун, куфу суф, ки бо он мардумро фиреб медиҳанд, ҷоду, сеҳр, найранг.

Эй зулфи ту ҳар хаме каманде,
Чашмат ба карашма чашмбанде. *Саъдӣ*

**ЧАШМБАНДӢ** چشم‌بندی ҷодугарӣ, соҳирӣ, сеҳрангезӣ; фиребгарӣ; найрангбозӣ.

Ҳуққаи дур гашта чашмам, чун зи лаълат баста шуд,
Чашмбандиҳои чархи ҳуққабоз аст ин ҳама. *Ҷомӣ*

**ЧАШМБАНОМ||ЧАШМПАНОМ** چشم‌بنام||چشم‌پنام таъвиз, тилисм, тӯмор.

Биё, *нигоро, аз чашми бад битарсу макун,*
Чаро надорӣ бо худ ҳамеша чашмбаном. *Шаҳид*

**ЧАШМГАШТА** چشم گشته аҳвал, олус.

Ҳиҷо карда(а)ст пинҳон шоиронро
Қареъ, он кӯри малъун(и) чашмгашта. *Асҷадӣ*

**ЧАШМГУРУСНА** چشم گرسنه тамаъкор, гурусначашм; *муқобили* **чашмсер.**

**ЧАШМГУРУСНАГӢ** چشم گرسنگی тамаъкорӣ, ноқонеӣ; *муқобили* **чашмсерӣ.**

**ЧАШМДАРД** چشم‌درد дарди чашм.

Мардакеро чашмдард хост, пеши байторе рафт, то даво кунад. *Саъдӣ*

**ЧАШМЗАД** چشم‌زد **1.** лаҳза, андак вақт; **як чашмзад** як лаҳза, як дам.

Лоҷарам гарчи аз ту бекомам,
Бе ту як чашмзад наёромам. *Низомӣ*

**2.** чашмрасида, захми чашм расида, чашми бад расида.

Гар оям чунон кун, ки аз чашми бад
На ту хира бошӣ, на ман чашмзад. *Низомӣ*

**ЧАШМЗАДАГӢ** چشم‌زدگی чашм расидан; захми чашм; зарар; осеб.

Амир Халаф бад-ӯ ва ӯ ба падар шод буд, то рӯзгор баромад ва чашмзадагӣ расид.
*«Таърихи Систон»*

**ЧАШМЗАХМ** چشم‌زخم расидани чашми бад, чашмрасӣ.

Зи бурқаъ хасташон бар рӯйи банде,
Ки н-орад чашмзахм он ҷо газанде. *Низомӣ*

Чашмзахми замона бар он ду ҳамдами фарзона кор кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЧАШМОРУ(Й)** چشم‌آرو(ی) чизе, ки барои дафъи чашми бад сохта ба ҷое мегузоранд, чизе, ки гӯё аз чашми бад муҳофизат мекунад.

Эй сар то по ба тозагӣ сарви сиҳӣ,
*Аз ҷумлаи некувон ба хубӣ ту беҳӣ.*
Бар ҳусну ҷамол беш меафзояд
Чашморуро чу хол бар рӯйи ниҳӣ.
*Сайидҳасани Ғазнавӣ*

Бош чашморуи ӯ имрӯз ту,
Баъд аз ин фардо сипандаш сӯз ту. *Аттор*

**ЧАШМОҒИЛ** چشم‌آغیل ба қаҳру ғазаб бо гӯшаи чашм нигаристан.

Нармак ӯро яке *салом задам,*
Қард зӣ ман нигаҳ ба чашмоғил. *Ҳаккок*

**ЧАШМПАНОМ** چشم‌پنام *ниг.* **чашмбаном.**

**ЧАШМПӮШ** چشم‌پوش **1.** чашмбанд, чизе ки рӯи чашмро мепӯшонад; **2.** чашмгир, чашмбар, чашмро хиракунанда.

Лавомеи сифаташ ҳаст чашмпӯши уқул
Чу офтоб, ки нураш ҳиҷоби абсор аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАШМСЕР** چشم‌سیر қонеъ, қаноатманд; *муқобили* **чашмгурусна.**

**ЧАШМСЕРӢ** چشم‌سیری қаноатмандӣ, қонеъ будан; *муқобили* **чашмгуруснагӣ.**

Эй, ки дар далқи муламмаъ талабӣ завқи ҳузур,
Чашмсерӣ аҷаб аз бебасарон медорӣ. *Ҳофиз*

**ЧАШМТАНГ** چشم‌تنگ мумсик, хасис, бахил, ҳарис.

Гар аз дунбол рафтӣ *ланг-лангон,*
Задандӣ силияш он чашмтангон. *Озарӣ*

**ЧАШМХОНА** چشم‌خانه косахонаи чашм.

Яке аз мулуки Хуросон султон Маҳмуди Сабуктагинро ба хоб дид, ки ҷумлаи вуҷуди ӯ рехта буд ва хок шуда, магар чашмонаш ки ҳамчунон дар чашмхона ҳамегардид ва назар мекард. *Саъдӣ*

Дар чашмхонаи ҳар як аз он бутон ду ёқут таъбия карда буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧАШОН(И)ДАН** چشاندن||چشانیدن **1.** мазонидан; **2.** нӯшонидан, хӯрондан.

Ҳам ба нури худ кушояд чашмҳот,
*Мечашонад мар-туро оби ҳаёт. «Гулшани тавҳид»*

Соқӣ, агарат ҳаст ба сар бода кашидан,
Ту ҷуръаи худ бо мани махмур чашонӣ. *Шоҳин*

**ЧАҒ||ЧУҒ** چغ як навъ ҷӯб аст, ки ранги обнӯс дорад.

Яке тахти очу яке тахти чағ,
Яке ҷои шоху яке ҷои фағ. *Асадӣ*

**ЧАҒБУТ** چغبوت||چغبت пахтае, ки дар миёни либос, болин ва кӯрпаву кӯрпачаҳо андохта мешавад; пахтаи кӯҳнашудаи кӯрпаву кӯрпачаҳо.

Чун яке чағбут пистонбанди ӯй,
Шир дӯшӣ з-ӯ ба рӯзе ду сабӯй. *Тайён*

**ЧАҒЗ** I چغز *ҷароҳати даҳонбаста, ки ба дарунаш риму* мадда ҷамъ шудааст.

То на бишкофӣ ба ништар чағзро,
Қай шавад ин реш беҳ, эй усто! *Румӣ*

**ЧАҒЗ** II چغز қурбоққа, ғук.

Ҳарчанд ки дарвеш писари фағ зояд,
*Дар чашми тавонгарон ҳама чағз ояд.*
*Абулфатҳи Бустӣ*

Аз қазо мушею чағзе бевафо
Бар лаби ҷӯ гашта буданд ошно. *Румӣ*

**ЧАҒИДАН** چغیدن *ниг.* **чағидан.**

**ЧАҒОЛА** چغاله *ниг.* **чағола.**

**ЧАҒОНА** چغانه **1.** *мус.* навъе аз созҳо, навъе аз асбоби мусиқӣ, ки иборат аз чӯбест, ки як сари онро сӯрох карда, чанд зангӯлача ба он меовезанд ва онро ҳаракат дода, усул нигоҳ медоранд.

Муғаннӣ ба овози чангу чағона
Чӣ хуш гуфт вақти сабӯҳ ин тарона. *Ҷомӣ*

Амир Ҳайдар ҳам дар он ҳол дар симоъи чангу чағона ва дафу дойра иштиғол дошта. *Аҳмади Дониш*

**2.** *мус.* номи навое аз мусиқӣ.

Бар сабзаву лола ба сари кӯҳу лаби ҷӯй
Аз мурғ Чағонасту зи наҳҷир қатор аст. *Муиззӣ*

**ЧАҒУ** چغو *шакли кӯтоҳшудаи* **чағук.**

Агар бозӣ, андар чағу кам нигар,
В-агар бошай, сӯи баттон мапар. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЧАҒУК** چغوک гунҷишк, чумчуқ.

**ЧАҚМОҚ||ЧАХМОҚ** *т.* چقماق||چخماق **1.** чӯб, таёқ, калтак.

Чун Содоқ пеши Наврӯз расид, Наврӯз ӯро бигирифт ва мӯҳкам барбаст ва ба захми чӯбу чақмоқ пурсид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** оташзана, санги сахте, ки аз он оташ ҳосил мекунанд; **3.** барқ; раъду барқ.

Шуд аз дасти айём чақмоқ танг,
Харидори оташ кунад санги санг. *Сайидо*

**ЧАҚОЧАҚ** چقاچق калимаи тақлиди овозе, ки аз ба ҳам задани аслиҳаи ҷанг пайдо мешавад.

Зи бими чақочақ, ки омад зи тир,
Қафан гашт дар зери ҷавшан ҳарир. *Низомӣ*

**ЧАҲ** چه *ниг.* **чоҳ.**

**ЧАҲОР** چهار **1.** *шумораи миқдорӣ* адади 4 (٤); **2.** *киноя аз* чор унсур: хок, бод, об ва оташ, ки гӯё дунёҳ аз онҳо ба вуҷуд омадааст; *ниг.* **чор (чор унсур).**

Эй он ки дар зери чаҳору ҳафтӣ,
В-аз ҳафту ч а ҳ о р доим андар тафтӣ. *Хайём*

**чаҳор аҷсоди кони коинот** *киноя аз* чор унсур.

Ин чаҳор аҷсоди кони коинот
Бар муроди кун-факон ҳоҳам фишонд. *Хоқонӣ*

◇ **чаҳор болиш(т)** нишастангоҳи олӣ, тахт ва маснади подшоҳӣ.

Дар он ҳарам, ки ниҳандаш чаҳор болиши иззат,
Ҷуз остон нарасад ҳоҷагони садрнишинро. *Саъдӣ*

**ЧАҲОРБОҒ** چهارباغ *ниг.* **чорбоғ.**

Боре ман маъзул будам, ба чаҳорбоғи Сепулон ... сукунат доштам. *Садри Зиё*

**ЧАҲОРМАВЧА** چهارموجه гирдоб, варта.

Ногоҳ чаҳормавча киштии ӯро дарьёфта ғариқи баҳри фано гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧАҲОРМЕХ** چهارمیخ *таър.* як навъ ҷазо, ки дасту пойҳои гунаҳкорро мехкӯб мекарданд; **чаҳормех кардан** *киноя аз* куштан бо азоби сахт.

Бибур таноби ҳавас, пеш аз он ки айёмат
Чаҳормех кунад зери хаймаи хазро. *Хоқонӣ*

**ЧАҲОРПО(Й)** (چهارپا(ی ҳайвоне, ки чаҳор по дорад, ҳамчун асп, гов, шутур ва ғ.

**ЧАҲОРСӮ(Й)** (چهارسو(ی *ниг.* **чорсӯ(й).**

Подшоҳ фармуд, то бар сари чаҳорсӯи шаҳр дасти ӯ бибурранд. (1) *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

◇ **чаҳорсӯи беравнақ** *киноя аз* дунё; **аз чаҳорсӯи беравнақ пинҳон гардидан** *киноя аз* вафот кардан.

Эрдонахон аз ин сарои лавнаблақ ва чаҳорсӯи беравнақ пинҳон гардид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ЧАҲОРСӮЙ** چهارسوئی чоркунҷагӣ, мураббаъ.

Ва мисоли «кайфият» дурустию беморӣ ... ва сесӯию чаҳорсӯӣ ва нармию дуруштӣ ва он чӣ бад-ин монанд. *Ибни Сино*

**ЧАҲОРСӮҚ** چهارسوق *ниг.* **чорсӯ(й).**

Ҷамъе аз бузургон бар сари чаҳорсӯқ нишаста буданд. (2) *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ЧЕЛОН** چیلان **1.** унноб, навъе аз дарахти хордор, ки меваш ба санҷид монанд аст, онро табархун ва санҷиди гургонӣ низ мегӯянд.

Санҷиду челон бад-ӯ нима шуда,
[Нуқтаи] сурма бад-ӯ як-як зада. *Рӯдакӣ*

**2.** асбобҳои оҳании майда аз қабили занҷир, ҳалқа, корд ва ғ.

**ЧЕЛОНГАР** چیلانگر устои асбобҳои майдаи оҳанӣ, оҳангар.

Зи челонгарам шӯъла дар ҷон гирифт,
Дилам оташ аз оби ҳайвон гирифт. *Ваҳид*

**ЧЕПОЛ** *ҳ.* چیپال подшоҳи Лоҳур; подшоҳ (бештар доир ба Ҳиндустон ва Чин).

На бар ҷанг аз Эронзамин омадем,
Ба фармони чеполи Чин омадем. *Низомӣ*

**ЧЕР||ЧЕРА||ЧИР||ЧИРА** چیر||چیره ғолиб, музаффар, фирӯз; муставлӣ; забардаст.

Пурсид, ки ҳама мушон чераанд ё баъзе аз онҳо бештар далеранд? *«Нигори дониш»*

**чер шудан (ё гаштан)** ғолиб шудан, фирӯз омадан, муставлӣ гардидан; забардаст шудан.

Чу бар ақли доно шавад ишқ чер,
Ҳамон панҷаи оҳанин асту шер. *Саъдӣ*

Гаҳ хок шавад бар об чира,
Созад гуҳараш чу хеш тира. *Ҷомӣ*

Мисриён дар ҷанг чера гашта ва дар фатҳ комьёб. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧЕРАГӢ||ЧИРАГӢ** چیرگی зафармандӣ; ғалаба, зафар.

Зи ҳар кишваре қосидон тохтанд,
Бад-ин черагӣ таҳният сохтанд. *Низомӣ*

Гуноҳи душман пӯшад, чу чера гашт, ба афв,
Ба черагӣ дар афв аз шамоили ҳукамост. *Унсурӣ*

**ЧЕРАДАСТ||ЧИРАДАСТ** چیره‌دست **1.** забардаст, ғолиб; **2.** моҳир.

Ба фармони ӯ заргари черадаст
Талиҳои зар бар сари нуқра баст. *Низомӣ*

Ҳариф ар ба шатранҷ шуд черадаст,
Ба бозандаи чобук орад шикаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧЕРАДАСТӢ||ЧИРАДАСТӢ** چیره‌دستی забардастӣ, ғолибӣ, фирӯзмандӣ; **черадастӣ кардан** (*ё* **намудан**) ғалаба кардан.

Ва ёрони Майҳам черадастӣ карданд.
*«Таърихи Систон»*

Ҳамон зангиён чирадастӣ кунанд,
Чу пилони ошуфта мастӣ кунанд. *Низомӣ*

**ЧЕРАДИЛ||ЧИРАДИЛ** چیره‌دل шуҷоъ, далер.

Ба Эронзамин боз карданд рӯй,
Ҳама чирадил гаштаву размҷӯй. *Дақиқӣ*

**ЧЕРАЗАБОН||ЧИРАЗАБОН** چیره‌زبان 1. сухангӯи бофасоҳату балоғат.

Яке покдил марди черазабон. *Фирдавсӣ*

2. бадзабон, сахтгӯй.

Чиразабон захм ба ҷон дарзанад,
Хун ҷаҳад аз бӯса, ки ништар занад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧЕРАЗАБОНӢ||ЧИРАЗАБОНӢ** چیره‌زبانی фасоҳатгӯӣ, балоғат дар гуфтор.

Бишуд дар посухаш черазабонӣ,
Ки будаш хомушӣ ҳамдостонӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ЧЕЧАК** *т.* چیچک 1. *гул;* 2. *маҷ. обила,* нағзак (бемории пӯсти бачаҳо).

Рофизиро бимонда дар гардан
Чечаку маргу ҷаску ҷон кандан. *Саноӣ*

**ЧЕҒ||ЧИҒ** چیغ навъе аз бӯрьё, ки бо ресмонҳо қатор-қатор бо ҳамдигар зич пайванд карда мешавад ва ҳамчун парда дар пеши хонаҳо ва айвонҳо мегиранд.

Ба гирдаш чеғе аз мижгон кашида,
Дарун пинҳон, бирун мегашт дида. *Нозим*

**ЧЕҲР||ЧЕҲРА** چهر||چهره 1. рӯй, талъат; симо, сурат.

Моҳ чун чеҳраи зебои ту нест,
Мушк чун зулфи дилорои ту нест. *Анварӣ*

Зулфаш шуда аз ҷабину аз чеҳр,
Чанбаркаши Зӯҳраву моҳу меҳр. *Шоҳин*

**чеҳраи афрӯхта** рӯи сурх, рухсораи гулгун.

Хомсӯзони ҳавас лоиқи ин доғ наянд,
Ҷуз ба ошиқ манамо чеҳраи афрӯхтаро. *Соиб*

**чеҳраи гулнор** рухсораи гулгун, оразн сурх.

Чеҳраи гулнор дорад ёри мо,
Қасди сад бемор дорад ёри мо. *Ибни Ямин*

**чеҳраи каҳрабо** рӯи зард, рӯи дардмандона.

Эй ҳамнафасон, маро зи май қут кунед,
В-ин чеҳраи каҳрабо чу ёқут кунед. *Хайём*

**чеҳраи коҳӣ** рӯи зард, рӯи дардмандона.

Сайидо, бо дардмандони диёри маърифат
Ашки сурху чеҳраи коҳист роҳоварди мо. *Сайидо*

**чеҳраи сероб** рӯи тару тоза.

Гашта олам зердасти теғи чун меҳроби ӯ,
Нест танҳо гул хиҷил аз чеҳраи сероби ӯ. *Сайидо*

**чеҳра арғавонӣ кардан** рӯй сурх кардан, чеҳра афрӯхтан, сурхрӯй ва хушҳол шудан, мас. аз таъсири май.

Биё ба майкадаву чеҳра арғавонӣ кун,
Марав ба савмаа, он ҷо сиёҳкоронанд! *Ҳофиз*

**чеҳра (бар)афрӯхтан** рӯй намудан; рӯй гулгун кардан, рӯй сурх кардан.

Як рӯз ҳам ба маҷлиси мо чеҳра барфурӯз,
То чанд бода бо дигарон нӯш мекунӣ?! *Ҳилолӣ*

**чеҳр намудан** рӯй намудан, зоҳир гардидан, намоён шудан.

Аз ин ду якеро наҷунбид меҳр,
Хирад дур буд, меҳр манмуд чеҳр. *Фирдавсӣ*

**чеҳр тофтан** (*ё* **тобидан**) рӯ гардонидан, рӯ тофтан.

Макун чандон бародарзодаро меҳр,
Ки як сӯ тобӣ аз фарзанди худ чеҳр.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**чеҳра харошидан** рӯй кандан, аз таъсири алами бисьёр бо нохунҳо рӯйро ханҷол кардан.

Дарьёб, ки мотамзадае рӯзи фироқат
Ҳам чеҳра харошидаву ҳам ҷома дарида. *Ҳилолӣ*

**аз чеҳра ниқоб фикандан** рӯй намудан, рӯй кушодан.

Дӣ ҷоштгаҳ зи чеҳра фикандӣ ниқобро,
Шарманда сохтӣ ҳама рӯз офтобро.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. симо, сурат, шаклу шамоил; манзара, намуд.

Чеҳраи боғ зи наққоши баҳор
Ба накӯӣ чу нигористон аст. *Анварӣ*

3. *маҷ.* дидор, мулоқот.

Ба шоҳи ҷаҳон гуфт, к-эй некхӯй,
Маро чеҳри Сом омадаст орзӯй. *Фирдавсӣ*

Дилу ҷону ҳушам пур аз меҳри ӯст,
Шабу рӯзам андешаи чеҳри ӯст. *Фирдавсӣ*

**ЧЕҲРААФРӮЗӢ** چهره‌افروزی нурпошӣ; равшан кардан.

Макун бетоқатӣ, чанде таҳаммул кун ту, парвона,
Ки шамъ аз чеҳраафрӯзӣ бисоти анҷуман гирад.
*Махфӣ*

**ЧЕҲРАГУЛГУН** چهره‌گلگون рӯйсурх, зеборух, соҳибҷамол.

Ба ранги дилбарони чеҳрагулгун
Бадахшони дил аз вай ғарқаи хун. *Мулҳам*

**ЧЕҲРАОРО** چهره‌آرا зинатдиҳанда, оройишгар.

Бар рух аз ашки надомат хатту холе маниҳам,
Чеҳраорои рӯху бахти парешонам чу зулф. *Махфӣ*

**ЧИ** چه *пайвандак* 1. ки, зеро ки, чунки.

Ду бачча чунон чун бувад девзод,
Чи бошад худ аз деви ҷодунажод. *Фирдавсӣ*

2. чу, модоме ки, вақте ки.

Чи донӣ, ки бар ту намонад ҷаҳон,
Чӣ ранҷонӣ аз оз ҷону равон. *Фирдавсӣ*

**чи... чи...** *пайвандаки паиҳамчинанда* баробарӣ ва мусовотро ифода мекунад, ҳам... ҳам..., хоҳ... хоҳ...

Зираку зӯрманду хубу далер,
Сайди шамшери ӯ чи гургу чи шер. *Низомӣ*

Чу оҳанги рафтан кунад ҷони пок,
Чи бар тахт мурдан, чи бар рӯи хок. *Саъдӣ*

**ЧИДА** چیده 1. *сифати феълии замони гузаштаи* **чидам;** 2. *маҷ.* интихоб кардашуда, хоста гирифташуда.

Гули чида Мушфиқиро рухи туст аз ин гулистон,
Гул агар ҳазор бошад, беҳ аз ин гуле начида.
*Мушфиқӣ*

**ЧИДАН** چیدن 1. ғун кардан, чамъ кардан.

Рафтам ба боғ, то ки бичинам саҳар гуле,
Омад ба гӯш ногаҳам овози булбуле. *Ҳофиз*

Яке аз нудамо ... баъд аз таом аз рӯи хон биринҷ мечиду мехӯрд. *Садри Зиё*

2. буридан, қатъ кардан, як-як канда гирифтан.

Дасташ ба чидани сари мо кори теғ кард,
Чун гул ба рӯи ҳар кӣ дар ин боғ во шавем. *Соиб*

Чӣ мечинӣ пару болам ба миқроз,
Ки аз болу парам гул метавон чид. *Машриқӣ*

3. ниҳодан, гузоштан, қатор гузоштан.

Фарангӣ бар заминаш рехта ранг,
Ба гирдаш чида аз лаъли бутон санг. *Сайидо*

**дом чидан** дом гузоштан, дом густурдан.

Турфа доме чида бар мо ҳушьёре бесабаб,
Хешро дар хонаи хаммор мебояд кашид. *Зуҳурӣ*

4. *маҷ*. хӯрдан.

Дарвеш ба ҷуз бӯи таомаш нашунидӣ,
Мурғ аз паи нон хӯрдани ӯ реза начидӣ. *Саъдӣ*

Нуқлҳои захира пеш кашид,
Нақл мегуфт, нуқлаке мечид. *Ҷомӣ*

5. *маҷ*. пок кардан.

Мекунад бо остин ҷавҳар зи рӯи теғ пок,
Он ки мечинад ба доман ашк аз мижгони ман. *Соиб*

6. кардан, задан; **таъна чидан** сарзаниш кардан, айб намудан.

Қаддам, ки бар сарв таъна мечид,
Шуд аз ғами ту чу шохаи бед. *Шоҳин*

**ЧИЗ** چیز он чӣ вуҷуд дошта бошад, ҳар ҷисми берӯҳ, шайъ.

Бибахшид ба дарвеш бисьёр чиз,
Ки бар ҷони ӯ офарин бод низ. *Фирдавсӣ*

Ҳар чиз, ки он камол ёбад,
То дарнигарӣ, завол ёбад. *Ҳилолӣ*

◇ **чиз гуфтан** гап задан.

Абдулфайзхоҷа дар маҷолис ба унвони каромат чизҳо гуфтӣ. *Садри Зиё*

**чизе сохтан** коре кардан, тадбире кардан, ҷорае ҷустан.

Моро чизе бояд сохт, ки то наздики мо оянд. *Абдуллоҳи Ансорӣ*

**ба чиз(е) нагирифтан** писанд накардан, эътибор надодан; ба чизе нагирифтан худро; *кинoя аз* хоксорӣ кардан.

Ту он гаҳ шавӣ пеши мардум азиз,
Ки мар-хештанро нагирӣ ба чиз. *Саъдӣ*

**бе чиз(е) нест** бе сабаб нест, сабабе дорад.

Дӯш бод аз сари кӯяш ба гулистон бигзашт,
Эй гул, ин чоки гиребони ту бе чизе нест. *Ҳофиз*

Рӯ ба Ҳинд овардани соҳибдилон бе чиз нест,
Рӯзгор оинаро мӯҳтоҷи хокистар кунад.*

**ЧИККА** چکه тарафи ишками буҷул, тарафи чуқурчаноки буҷул; *муқобили* **пукка**.

Он кӣ намешиносад ӯ чиккаю пуккаи буҷул,
Аспу хари насибаш рост гирифта ҷокро. *Савдо*

**ЧИКО** چکا шакли кӯтоҳшудаи чӣ кор (дар ибораи 'чӣ кор кардан').

Гуфта будӣ, ки мекунам ҷора ғами фироқро,
Чун накунӣ, чико кунам ваъдаи хушку қоқро. *Савдо*

**ЧИЛА** I||**ЧИЛЛА** I چله *д*. муддати чил рӯз, ки дар он дарвешон дар ҳуҷраи масҷид ё мазоре нишаста, ибодат ва риёзат мекарданд.

Файзе, ки Ҷомӣ аз ду-се паймона дурд ёфт,
Мушкил, ки шайхи шаҳр биёбад ба сад чила. *Ҷомӣ*

**чиллаи дай** чил рӯзи хунуки сахти зимистон.

Зи шайхи чилланишин дур бошу ҳилаи вай,
Ки ҳаст чиллаи вай сардтар зи чиллаи дай. *Ҷомӣ*

**ЧИЛА** II||**ЧИЛЛА** II چله зеҳи камон, ресмони камон.

Замона камонвор пуштам шикаст,
Зи тори сиришкам бар он чилла баст. *Ҷомӣ*

**ЧИЛБУР** چلبور 1. ресмон; 2. чизи бисьёр кам, ҷузъӣ, каме.

Фармуд, то ҳар офарида, ки ба қадри чилбуре бидуздад, ӯро ба ёсо расонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЧИЛЛА** I چله *ниг*. чила I.

**ЧИЛЛА** II چله *ниг*. чила II.

**ЧИЛЛАНИШИН** چله‌نشین он кӣ чил рӯз ибодат мекунад; *ниг*. чила I.

Зи шайхи чилланишин дур бошу ҳилаи вай,
Ки ҳаст чиллаи вай сардтар зи чиллаи дай. *Ҷомӣ*

**ЧИЛЛАНИШИНӢ** چله‌نشینی ибодат кардан, риёзат кашидан; *ниг*. *чила I*.

Дар гӯшае нишастааму хок мехӯрам,
Бигзаштаам ба чилланишинӣ зи зоҳидон. *Сайидо*

**ЧИЛЛАХОНА** چله‌خانه хонае, ки чилланишинон чилларо дар он ҷо мегузаронанд, ибодатгоҳ.

**ЧИЛПО(Й)** چلپا(ی) ҳашароте, ки пойҳои бисьёр дорад, ҳазорпой, сколопендра.

Он маймун ки он ҳол дид ..., пеш омад, ки бар синаи малик занад ва чилпоро бикушад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ЧИЛҒӮЗА** چلغوزه *ниг*. чалғӯза.

**ЧИМ** I چیم номи ҳарфи ҳафтӯми алифбои арабии тоҷикӣ چ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 3 баробар аст.

**ЧИМ** II چم *ниг*. чам III.

**чин** چین *асоси феълии замони ҳозираи* **чидан**.

**ЧИН** I چین 1. печ, хам; **чини зулф** (*ё* **гесӯ, турра**) печу тоби зулф, хаму печи зулф.

То дили ҳарзагарди ман рафт ба чини зулфи ӯ,
З-он сафари дарози худ азми ватан намекунад. *Ҳофиз*

Ту ҷаъди зулфро кардӣ мусалсал,
Ту чини турраро кардӣ мутарро. *Исмат*

Ҳар дил, ки аз каманди алоиқ канора ҷуст,
Дар чини гесӯи чу камандат мусаххар аст. *Шоҳин*

2. гиреҳ; оҷинг.

Дар абрӯ чин паи озори мардум,
Зи ҳар чин сад гиреҳ дар кори мардум. *Ҷомӣ*

3. *мағ.* мавҷ.

Надорад кас дар ин баҳри куҳан ёд,
Ки гирад об чин бе ҷунбиши бод. *Ҷомӣ*

◇ **чини гӯшаи абрӯ** *киноя аз* хашм ва турушрӯӣ.

Бе сабаб чашми туро хашм ба мардум то чанд,
Бе ҷиҳат гӯшаи абрӯи туро чин то кай? *Ҳилолӣ*

**чини пешонӣ** (*ё* **чабин, чабҳа**) раҳҳои пешонӣ; гиреҳи пешонӣ.

Абрӯ — киштию чини пешонӣ — мавҷ,
Гирдоби бало — ғабғабу чашмат — тӯфон. *Рӯдакӣ*

Бувад занҷирҳо бар дар зи чини чабҳаи ҳоҷиб,
Зи қасри зарнигори шоҳ маъвои гадо беҳтар.
*Сайидо*

**чин дар чин** печ дар печ, пурпечу тоб.

Ҳалқа созад каманди чин дар чин,
Барад ӯро кашон-кашон суви Чин. *Мушфиқӣ*

**чин додан** қат кардан, дуқат кардан.

Номаро дод чину сохт дуто
Кард зоҳир ба он дури якто. *Мушфиқӣ*

**чин бастани пешонӣ** а) гиреҳ пайдо кардани пешонӣ, чиндор шудани пешонӣ; б) *киноя аз* хашмнок шудан.

Пешонии нози ӯ аз шӯхи нигаҳ чин баст,
Мижгон ба ситам бархост, абрӯ камари кин баст.
*Сайидо*

**чин аз чабин кушодан** *киноя аз* тарк кардани хашмгинӣ, аз хашм фаромадан.

Эй ситамгар, бо асиронат тағофул то ба кай,
Тунд магзар аз назар, чин аз ҷабини худ кушо.
*«Маҷмуат-уш-шуаро»*

**чин ба абрӯ задан** *киноя аз* хашму ғазаб кардан.

Чин ба абрӯ задай, чашм лаболаб зи ғазаб,
Таркаши ноз пур аз тиру камон меой. *Сайидо*

**бар абрӯ фитодани чин** *киноя аз* хашмгин шудан, ғазабнок гардидан.

Фитад гар чин бар абрӯи камонаш,
Намеёбад нишон душман зи ҷонаш. *Ҳозиқ*

**чин дар абрӯ афкандан** (*ё* **задан**) *киноя аз* хашмгин шудан.

Чи ҳар дам ба ноз афканӣ чин дар абрӯ?
Маноз, эй бути Чин, ки чин ҳам намонад. *Ҳилолӣ*

**ЧИН** II چین 1. Хитой.

Ва аҳли Пайканд ҷумла бозургон будаанд ва бозургонии Чин ва дарьё кардандӣ ва ба ғоят тавонгар будаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**Чину Мочин** Хитой ва ғайри Хитой, Хитой ва мамлакатҳои ҳамсояи ӯ, ҳамчун Япония, Бирма ва ғ.

Силаҳбуд Гави пилтан бо сипаҳ
Суви Чину Мочин даромад зи раҳ. *Фирдавсӣ*

2. Туркистони Чин, вилояти Синьцзяни Хитои имрӯза.

Чу бодоми туркони Чин ниммаст,
Ҳаво дар сару ҷоми ширин ба даст. *Хоҷу*

3. сокини Чин, хитой.

Зи туркону аз чин ҳазорон ҳазор
Камарбастагон аз дари корзор. *Фирдавсӣ*

**ЧИНА** I چینه 1. дона, ки мурғон мехӯранд.

На дом дар замини вақф ниҳодаам, на чина аз ғаллаи мадраса пошидаам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. дом.

Ҷаҳон домдорест найрангсоз,
Ҳавои дилаш — донаю чина — оз. *Фирдавсӣ*

**ЧИНА** II چینه devори похса; анбори ғалла.

Пур аз мева кун хонаро то ба бар,
Пур аз дона кун чинаро то ба сар.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ЧИНАДОН** چینه‌دان ҳавсалаи мурғон, чиғилдон.

Товуси ғуробхор ҳар дам
Говарс зи чинадон барандохт. *Хоқонӣ*

**ЧИНИСТОН** چینستان Чин, Хитой.

Ба туғро баркашад сурат ба сони нақши Чинистон,
Ба дафтар баркашад ҷадвал ба сони саҳни Ангальюн.
*Муиззӣ*

**ЧИНИҶАМОЛ** چینی‌جمال зебо; ◇ **турки чиниҷамол** *киноя аз* офтоб.

Чу куллоби сим аз камин зад ҳилол,
Ба хун ғарқа шуд турки чиниҷамол.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧИНОЛ** چنال *ниг.* **чинор.**

Ба ному неъмати эшон бузургном шудӣ,
Чинол гаштӣ аз он гаҳ ки буда будӣ нол. *Фузулӣ*

**ЧИНОР** چنار дарахти бузурги баланд ва дарозумр, ки баргҳояш панҷамонанд ва чӯбаш сахт аст.

Чинор фаҳм кунад андаке зи рози чаман,
Ҳазор даст барорад хушу дуо кунад.
*Шамси Табрезӣ*

Саъи дасти тиҳӣ дар ин гулзор
Магар оташ занад ба худ чу чинор. *Бедил*

**ЧИНӢ** چینی 1. мансуб ба Чин, мансуб ба Хитой.

Шумо яксара тегҳо баркашед,
Сипарҳои чинӣ ба сар даркашед. *Фирдавсӣ*

2. сокини Чин, бошандаи Хитой, хитой.

Чи суғдӣ, чи чинию чи паҳлавӣ,
Нигоридани он куҷо бишнавӣ. *Фирдавсӣ*

3. зарфи чинӣ, чинивор.

Боргоҳи фақр кам аз маснади фағфур нест,
Аз шикасти чинӣ меояд ба гӯшам ин садо.
*Туғрал*

4. *либоси фохираи хитоӣ.*

Чиние бар танаш чу синаи боз,
Румие бар сараш ба расми тироз. *Низомӣ*

**ЧИР||ЧИРА** چیر||چیره *ниг.* **чер.**

**ЧИРАГӢ** I *т.* چیرگی намад ё латтае, ки ба пушти асп аз зери зин мегузоранд.

Чизеро оварда аз дур намудор кард, дидам: парчанамаде буд кӯҳнаи гаргин, ки чирагӣ хонанд ва аз зери зини асп меандозанд. *Садри Зиё*

**ЧИРАГӢ** II چیرگی *ниг.* **черагӣ.**

**ЧИРАДАСТ** چیره‌دست *ниг.* **черадаст**

**ЧИРАДАСТӢ** چیره‌دستی *ниг.* **черадастӣ.**

**ЧИРАДИЛ** چیره‌دل *ниг.* **черадил.**

**ЧИРАЗАБОН** چیره‌زبان *ниг.* **черазабон.**

**ЧИРАЗАБОНӢ** چیره‌زبانی *ниг.* **черазабонӣ.**

**ЧИРИНГИДАН** چرنگیدن ҷарангидан, овози ҷарангосӣ баровардан; овоз ва садо баровардани гурз ва монанди он дар вақти задан.

Чирингидани гурзаи говчеҳр,
Ту гуфтӣ ҳаме санг борад сипеҳр. *Фирдавсӣ*

**ЧИРК** چرک 1. ифлосӣ.

Пас бигӯяд: Ту най соҳибзаҳаб,
Бист салла чирк бурдам то ба шаб. *Румӣ*

2. рим, мадда, ки аз захм ва ҷароҳат мебарояд.

**ЧИРКИН** چرکین ифлос; *муқобили* тоза 3.

Чиркину олуда гуфт: Эй ходима,
Андарафкан дар танӯраш якдама! *Румӣ*

**ЧИРО** چرا *ниг.* чаро I.

**ЧИРОҒ** چراغ *ниг.* чароғ.

**ЧИРОҒВОР** چراغوار *ниг.* чароғвор.

**ЧИРОҒВОРА** چراغواره *ниг.* чароғвора.

**ЧИРОҒДОН** چراغدان *ниг.* чароғдон.

**ЧИРОҒОН** چراغان *ниг.* чароғон.

**ЧИРОҒПО(Я)** چراغ پا(یه) *ниг.* чароғпо(я).

**ЧИРОҒӢ** چراغی *ниг.* чароғӣ.

**ЧИТ** *ҳ.* چیت як навъ газвори гулдори ресмонӣ, митқол.

Ҳазрати устоз ҳар қадар либосе, ки дар бисоти худ доштаанд, пӯшидаанд. Пӯшидане ки! Масалан, ҷомаи кимхоб аз тахт, ҷомаи чити кӯҳна аз рӯи он ... ва ҳоказо. *Садри Зиё*

**ЧИХ** چیخ касе, ки аз чашмаш оби чиркин меравад, касе, ки аз сабаби об рафтан аз чашмаш мижаҳояш рехтаанд, касе, ки чашмаш обрав ва шилпуқ аст.

Чих, ки шуд ғамзазани сози ӯ,
Кӯр бувад он ки харад нози ӯ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧИ-Ш** چش шакли кӯтоҳшудаи чиаш; ҳар чи-ш ... ҳар чизе, ки ӯро ..., ҳар чизе, ки ба вай ...

Аз ин ҳама бистонад ба ҷумла, ҳар чи-ш дод,
Чунончи боз ситод, ҳар чӣ дода буд онро.
*Носири Хисрав*

**ЧИҒ** چیغ *ниг.* чеғ.

**ЧИҚМОР** چقمار гурз.

Душмани ночиз ба ханҷор куш,
Пашша ба селӣ, на ба чиқмор куш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧИҲИЛ** چهل *шумораи миқдорӣ* адади 40 (٤٠); соле чиҳил чил сол.

Бигашт аз бараш чарх соле чиҳил
Пур аз ҳуш мағзу пур аз дод дил. *Фирдавсӣ*

**ЧОБУК** چابک 1. чусту чолок, чаққон, зудкор.

Бозаргоне ... бо вуҷуди неъмату мукнат ғуломону канизакон дорад ва шогирдони чобук. *Саъдӣ*

2. тезу тунд, босуръат.

Чу бодаш гарчи чобук буд рафтор,
Вале мегашт ҳамчун абр ҳамвор. *Ҳозиқ*

**чобуку чуст** чаққон, тез.

Меравӣ чун нигаҳ аз хона бурун чобуку чуст,
Зуд меоиву аз дида ниҳон меоӣ. *Сайидо*

**чобук истодан** тайёр истодан, ҳозир ва омода будан.

Чобук истодаам ба зери фалак,
Магар аз чанбараш бирун гузарам. *Хоқонӣ*

**чобук омадан** лоиқ омадан, муносиб будан.

Туро хирқае чобукояд ба дӯш,
Ки пӯшид Саъдии пашминапӯш.
Аз ӯ монд гар «Бӯстон» ёдгор,
Ту бар дӯстон тӯҳфае вогузор. *Шоҳин*

**чобук рафтан** бо суръат рафтан; тез паридан.

Ҳар тир, ки чобук аз камон рафт,
То охири саф ягон-ягон рафт. *Шоҳин*

3. моҳир, усто, кордон.

Дар зиндон хобгузоре ба ғоят чобук ҳаст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳариф ар ба шатранҷ шуд чирадаст,
Ба бозандаи чобук орад шикаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

4. хушрӯй, зебо.

Чобукони Хитову Фархоранд,
Моҳрӯёни Чочу Булғоранд. *Саноӣ*

5. тозиёна, қамчин.

Падар аз рӯи хашму қаҳр чанд чобук ба ӯ зада аъзояшро маҷрӯҳ кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧОБУКАНДЕШ||ЧОБУКАНДЕША** چابک‌اندیش || چابک‌اندیشه зирак, тезфаҳм, хушьёр, бозаковат.

Дар ҳама кор он ҳунарпеша
Чорагар буду чобукандеша. *Низомӣ*
... Ки шунидам ба хурдӣ аз хешон,
Хурдакорону чобукандешон. *Низомӣ*

**ЧОБУКДАСТ** چابک‌دست моҳир.

Сулаймон устодони чобукдастро фармон дод, то аввал буньёди шаҳре ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧОБУКДАСТӢ** چابک‌دستی маҳорат; чолокӣ.

Ба чобукдастиву устодкорӣ,
Кунӣ дар кори ин қаср уставорӣ. *Низомӣ*

**ЧОБУКРИКЕБ** چابک‌رکیب *имолаи* чобукрикоб.

Савори ҳунарманди чобукрикеб,
Бар оташ даҳ ангушт зад бе ҳисеб. *Низомӣ*

**ЧОБУКРИКОБ** چابک‌رکاب чобуксавор, савори моҳир, савори чусту чолок.

Зи ҷангӣ саворони чобукрикоб
Ба нӯҳ сад ҳазор омад андар ҳисоб. *Низомӣ*

**ЧОБУКСАВОР** چابک‌سوار 1. савори моҳир, асптози чолок.

Зи ҳар ду тараф бештар аз шумор
Ба хок андарафтод чобуксавор. *Ҳотифӣ*

2. *киноя аз* маъшуқа, дӯстдор.

Мабар гард аз рухи зарди ман, эй ашк,
К-аз он чобуксаворам ёдгор аст. *Ҷомӣ*

**ЧОБУКСАРОЙ** چابک‌سرای бо маҳорат сароянда; фасеҳбаён, хушсухан.

Биёр, эй сухангӯи чобуксарой,
Бисоти суханро якояк ба ҷой. *Низомӣ*

**ЧОБУКӢ** چابکی 1. чолокӣ, чаққонӣ.

Ба чобукӣ бирубояд чунон ки н-озорад
Зи пӯсти рӯи мубориз ба нӯги пайкон хол.
*Мунҷик*

2. шӯхҳаракатӣ.

Нози чу туе тавон кашид, эй ҷон,
Бо ин ҳама чобукиву айёрӣ. *Анварӣ*

**ЧОБУККАДАМ** چابک‌قدم тезрав, тезрафтор, сабукпай.

Чобуккадами бисоти афлок,
Вологуҳари муҳити лавлок. *Файзӣ*

**ЧОБУККАЛАМ** چابک‌قلم тезнавис.

Дабирони мавзуни чобуккалам,
Ки дар ҳусни хат буда ҳар як алам. *Ҳотифӣ*

Дабирони уторудракам ва муншиёни хуштаҳриру чобуккалам ба шоҳ Исмоил иншо карданд. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ЧОВ** *х.* چاو пули коғазӣ.

Садриддин ва баъзе умаро аҳёнан дар боби чов, ки дар вилояти Хитой равон аст, ва тадбиру тарвиҷи он дар ин вилоёт баҳсе ва андешае мекарданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЧОВА** چاوه чалак, чалаки равған.

**ЧОВАЛА** *х.* چاوله навъе аз гули садбарги сурхи хушранг.

Ҳаме бӯстон созӣ аз дашти ӯ,
Чаманҳош пурлолаву човала. *Унсурӣ*

**ЧОВИДАН** چاویدن тавалло ва зорӣ кардан.

Эй ошиқи дилсӯз в-аз коми дили худ дур,
Менолу ҳамечов, ки маъзурӣ маъзур. *Абӯшуайб*

**ЧОВУШ** *т.* چاوش 1. пешрави корвон ё зиёратчиён; 2. сарҳанг ва нақиби лашкар.

Гар ҳоҷиби ту пӯшад пайкорро зиреҳ,
В-ар човуши ту бандад пархошро камар ... *Муиззӣ*

Зи дил додани човушони далер
Диловар шуда гӯр бар ҷанги шер. *Низомӣ*

3. шотир.

Нафири човушон, к-аз «дур шав, дур»,
Зи гетӣ чашми бадро карда маҳҷур. *Низомӣ*

**ЧОВУШӢ** چاوشی пешравӣ (дар корвон).

Дар човушии раҳаш камар баст,
В-аз фахр кулоҳгӯша бишкаст. *Ҷомӣ*

**ЧОВХОНА** چاوخانه хонаи махсуси чоп кардани пул, ҷое, ки пули коғазӣ бароварда мешавад; *ниг.* **чов.**

Фармуд, дар ҳар шаҳре човхона буньёд ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧОВ-ЧОВ** چاوچاو овози мурғон (парандагон); **чов-човон** чов-човкунон, чи-чикунон.

Мурғ дидӣ, ки бачча з-ӯ бибаранд,
Чов-човон-дар асту чунон аст. *Рӯдакӣ*

**ЧОДИР||ЧОДАР||ЧОДУР** چادر 1. пардае, ки занон ба сар мегиранд, фаранҷӣ.

Аз таффу тоби ханҷари мардони лашкарат
Бар сар кашад ба шакли занон чодир офтоб. *Анварӣ*

Пеши роҳаш гирифт, к-эй хоҳар,
Балки хуршеду моҳӣ дар чодар. *Ҷомӣ*

2. ҳиҷоб, болопӯш, парда.

Ту гуфтӣ сипеҳру замону замин
Бипӯшад ҳаме чодари оҳанин. *Фирдавсӣ*

**чодари мастурӣ** пардаи исмат, пардаи покдоманӣ ва бамомӯсӣ.

То надарад чодари мастурияш,
Ҷо нашавад манзари манзурияш. *Ҷомӣ*

3. лӯхтакбозӣ, зочабозӣ.

Эй зуфунун, ба олами маънӣ кушой чашм,
Чун тифл сахт шефтаи нақши чодарӣ!.. *Бедил*

4. *маҷ.* кафан.

Гар айвони мо сар ба кайвон-бар аст,
Аз он баҳраи мо яке чодар аст. *Фирдавсӣ*

◇ **чодари хаёл** *кинояз аз* чизи пинҳон, пӯшида, ки дар зераш бозиҳо ва ҳилаву найрангҳо дорад.

Аз замин чӣ меҷӯӣ в-аз фалак чӣ меҳоҳӣ?
Гунбази тилисм аст он, чодари хаёл аст ин. *Сайидо*

**чодари қиргун** *кинояз аз* шаб, шаби торик.

Чу хуршед он чодари қиргун
Бидарриду аз парда омад бурун ... *Фирдавсӣ*

**ЧОЙ** *х.* چای 1. барги хушконидашудаи як рустании ҳамешасабзи дастпарвард, ки дам карда менӯшанд; 2. нӯшидание, ки аз оби ҷӯш ва ин гуна баргҳо дам карда мешавад.

Ҳазрати охунд ғӯлунгу санҷиду мавиз ва амсоли он ҳар чиз, ки ба дасташон афтод, ба даруни пиёлаи чой андохта, чои ширин, яъне қандчой гуфта, ба аҳли маҷлис медоданд. *Садри Зиё*

**ЧОЙҶӮШ** چای‌جوش зарфе, ки дар он барои чой об меҷӯшонанд.

Зи ҷӯши чойҷӯшам ин нидо дар гӯш меояд,
Ки чои талх равшан мекунад табъи сухандонро. *Савдо*

**ЧОК** چاک 1. шикоф, даридагӣ.

Дили фигори маро кард чун қафас сад чок,
Тани низори маро кард ҳамчу хас лоғар. *Садри Зиё*

2. дарида, пора-пора.

Зи гарди кист бар доманат хок,
Зи дасти кист пироҳанат чок. *Хисрави Деҳлавӣ*

3. *маҷ.* кушод, боз, во.

Мабодо лаби ту ба гуфтор чок,
Суханро ҳамин ҷо фурӯ кун ба хок. *Фирдавсӣ*

◇ **чоки гиребон** *кинояз аз* шукуфтани гул.

Дӯш бод аз сари кӯяш ба гулистон бигзашт,
Эй гул, ин чоки гиребони ту бе чизе нест. *Ҳофиз*

**чоки дил** *кинояз аз* озурдагӣ ва азоби рӯҳӣ.

Ба рӯзи васл хоҳам чоки дил дӯзам зи пайконат,
Ки монад шодию ишрат дарун, андӯҳу ғам берун. *Ҷомӣ*

**чоки рӯз** *кинояз аз* субҳидам, сапедадам.

Яке разм кардаид то чоки рӯз,
Чу пайдо шуд аз кӯҳ гетифурӯз. *Фирдавсӣ*

**чок задан** даридан, даррондан, пора кардан.

Ҳар субҳ, к-офтоби рухат сар занад зи ҷайб,
Гар ман чу субҳ чок занам ҷайби ҷон, чӣ айб?! *Ҷомӣ*

**чок кардан** а) даррондан, пора кардан.

Амирулмўъминин ... вилоятро ба писари хеш Мусо дод ... ва бифармуд, то он васиятнома, ки Ҳорунаррашид навишта буд, чок карданд. *«Таърихи Табарӣ»*

б) харошидан, ханҷол кардан.

Бизад дасту ҷома бидаррид пок,
Ба нохун ду рухро ҳамекард чок. *Фирдавсӣ*

**чок кардан** (*ё* **задан) ҷома** (*ё* **гиребон)-ро** *киноя аз* нола кардан, гирьяву фиғон кардан.

Гаҳ хун зи ду рух пок кунам бар дари ту,
Гаҳ ҷома зи ғам чок кунам бар дари ту. *Хисрави Деҳлавӣ*

То чанд гиребон занам аз дасти ғамат чок,
Дасти мани бечораву домони ту имрўз. *Мушфиқӣ*

**дар** *чизе* **чок андохтан** чизеро шикофтан, чизеро рахна кардан.

Сарв аз боғи Ирам соя бар ин хок андохт,
Ки ба теғи мижа дар ҳар ҷигаре чок андохт. *Шоҳӣ*

**ЧОКАР** چاکر **1.** хизматгор; навкар; фармонбардор.

Ду-се рўз шоҳиятро чу шудам ба сидқ чокар,
Ба ҷаҳон намонд шоҳе, ки чу чокарам наёмад. *Шамси Табрезӣ*

Ман чокари дудмони ҳуснам,
Парвардаи хонадони нозам. *Савдо*

**2.** *киноя аз* ман, камина, фақир ва ғ., ки гўянда аз рўи хоксорӣ худро чунин ном мебарад.

Нагзарад бар ҳеҷ кас аз ошиқон
Он чӣ дўш аз ишқ бар чокар гузашт. *Анварӣ*

Ба зинҳорат даромад ҷони чокар,
Маро дар ҳаҷр бе зинҳор магзор! *Шамси Табрезӣ*

**ЧОКАРОНА** چاکرانه ба таври чокар, хизматгорона, ғуломона.

Зи мо бодо дуруди бекарона
Фаровон хокбўси чокарона. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОКАРПЕША** چاکرپیشه чокар, хизматгор.

Чокарпешаро пероян бузургтар ростист. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЧОКАРӢ** چاکری хизматгорӣ, навкарӣ; фармонбардорӣ.

Зи мавлоию чокарӣ нагзарам,
Сикандар худованду ман чокарам. *Низомӣ*

Ниҳода амирони гетипаноҳ
Сари чокарӣ бар дари боргоҳ. *Хоҷу*

**ЧОКАФГАН||ЧОКАФКАН** چاکافگن||چاکافکن чоккунанда, шикофанда, дарронанда.

Зи шамшери чокафгани тобнок
Баромад зи ҳар ҷонибе чок-чок. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОКДОМАН** چاکدامن *киноя аз* беобрў.

Эй ба кўи хубрўён рафта бо домони пок,
Покдоман рафтӣ, аммо чокдоман омадӣ. *Ҷомӣ*

**ЧОК-ЧОК** چاک‌چاک **1.** пора-пора, дарида-дарида, лахт-лахт.

Ҳар оташин гуле, ки бар атрофи хоки мост,
Аз оташи дилу ҷигари чок-чоки мост. *Ҳилолӣ*

**2.** *миг.* **чакочак.**

Зи бас наъраву чок-чоки табар
Надонист кас пой, — гуфтӣ, — зи сар. *Фирдавсӣ*

**ЧОЛ I** چال як навъ мурғобӣ.

В-агар ба Балх замоне шикори чол кунад,
Биёғанад ҳама води(я)шро ба батту ба чол. *Имора*

**ЧОЛ II** چال **1.** мағок, чуқурӣ; **2.** чоҳи занахдон, чуқурии зақан, зери манаҳ.

Шуд дили хастаи ман бастаи чоли занахат,
З-он ки анбошта шуд то ба лаб он чол ба мушк. *Ибни Ямин*

**3.** *маҷ.* ҳабсхона.

Сияҳ чолу мард андар ў баста пой
Беҳ аз фитна аз ҷой бурдан ба ҷой. *Саъдӣ*

**ЧОЛ III** چال гесў, мўй.

Гуфт: Дур, эй бевафо, маккора зол,
Сад ҳазорон дом дорӣ зери чол. *Румӣ*

**ЧОЛ IV** *т.* چال аспе, ки мўи сурху сафеди омехта дорад.

Аз бўи мушки Тиббат, к-он сайди сайдгаҳро
Оғушта буд бо хок аз наъли бўру чолаш... *Хоқонӣ*

**ЧОЛИШ** *т.* چالش **1.** мубориза, ҷангу ҷидол, задухўрд, ҳамлаву ҳуҷум.

Бифармуд шаҳ, то далерони Рум
Намоянд чолиш дар он марзу бум. *Низомӣ*

Биё, то дар ин шева чолиш кунем,
Сари хасмро санг болиш кунем. *Саъдӣ*

**2.** ҳаракат, рафтор; хиромиш, рафтори бо нозу такаббур.

Вой агар садро яке бинад зи дур,
То ба чолиш андароянд аз ғурур. *Румӣ*

**ЧОЛИШГАР** چالشگر **1.** ҷанговар, муборизи ҳамлакунанда.

Зи гурзи гаронсанги чолишгарон
Шуда моҳию говро сар гарон. *Низомӣ*

2. он кӣ аз рўи нозу такаббур хиромон-хиромон роҳ меравад.

**ЧОЛИШГАРӢ** چالشگری ҷанговарӣ; ҳарбу зарб.

Ҳама корашон шурбу молишгарӣ,
Нагашта шабе гирди чолишгарӣ. *Низомӣ*

Басо номвар, к-аз таманнои ман
Ба чолишгарӣ гашт ҳамтои ман. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОЛОК** چالاک **1.** чобук, чуст, чаққон.

Ҳар куҷо ҷилва кунад он бути чолок он ҷо,
Хоҳам аз шавқ кунам ҷомаи ҷон чок он ҷо. *Ҷомӣ*

**2.** таррор, дузди таррор; роҳзан.

Гуфт, к-ин мардумони бебоканд,
Ҳама ҳамвора дузду чолоканд. *Унсурӣ*

**3.** баланд (оид ба бино).

Бад-ў-бар яке қалъа чолок буд,
Гузашта сараш бар зи афлок буд. *Асадӣ*

**4.** *маҷ.* ороста, базеб, зебанда.

Эй бар ту қабои ҳусн чолок,
Сад пираҳан аз ду ҷудоият чок. *Саъдӣ*

**5.** *маҷ.* зирак, ҳушьёр; **ақли чолок** зеҳни тез, ақли гиро.

Валекин кай гузорад ақли чолок,
Ки баҳри насья нақдеро кунам хок? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОЛОКПӮЙ** چالاکپوی тезрав.

Чу боданд пинҳону чолокпўй,
Чу санганд хомўшу тасбеҳгўй. *Саъдӣ*

**ЧОЛОКТАБЪ** چالاک‌طبع моҳир.

Аз хаёли лутфи май машшотаи чолоктабъ
Дар замири барги гул хуш мекунад пинҳон гулоб. *Ҳофиз*

**ЧОЛОКӢ** چالاکی **1.** чаққонӣ, чобукӣ; **2.** *маҷ.* зиракӣ, хушьёрӣ.

Дар мазҳаби тариқат хомӣ нишони куфр аст,
Оре, тариқи риндон чолокиясту чустӣ. *Ҳофиз*

**ЧОМ** چام: **чом-чом** печу хами кӯҳ ва дара, роҳҳои каҷу килеб ва пасту баланд.

Гуфто: Маро чӣ чора, ки ором ҳеҷ нест,
Гуфтам, ки зуд хезу ҳамегард чом-чом! *Мунҷик*

**ЧОМА** چامه *адш.* шеър; ғазал; суруд; *муқобили* **чона 2.**

Ҳало, чома пеш овар, эй чомагӯй,
Ту чанг овар, эй духтари моҳрӯй. *Фирдавсӣ*

**ЧОМАГӮЙ** چامه‌گوی **1.** шоир; ғазалсаро; **2.** сурудхон, ҳофиз.

Яке чомагӯю дигар чангзан,
Яке пой кӯбад шикан бар шикан. *Фирдавсӣ*

**ЧОНА** چانه **1.** зақан, манаҳ, занах.

Шукри хақ гӯяд туро, эй пешво,
Он лабу чона надорам в-он наво. *Румӣ*

**2.** *адш.* наср; *муқобили* **чома.**

Як шабонрӯз андар он хона
Гоҳ чома суруду гаҳ чона. *«Луғати фурс»*

◇ **чонаи беҷо задан** ҳарза ва беҳуда гуфтан, лаққигӣ кардан.

Воиз, ин суннати тахтулҳанакат донӣ чист?
Чонабандест, ки то чонаи беҷо назанӣ. *Мӯҳсини Таъсир*

**ЧОНАБАНД** چانه‌بند манаҳбанд, порчае, ки бо он манаҳи мурдаро мебанданд.

**ЧОПАР||ЧОПОР** *т.* چاپر||چاپار қосиди тезрав, ки дар ҳар манзил аспро иваз мекунад.

Чопар фиристод, ки таҳқиқи ин хабар кунад. *Аҳмади Дониш*

**ЧОПЛӮС** چاپلوس хушомадгӯи фиребанда.

Чаро пеши ӯ чун саги чоплӯс
Нарафтӣ, чу бархост овои кӯс? *Фирдавсӣ*

Омад ба фусуни чоплӯсон
Дар базми нишот хокбӯсон. *Файзӣ*

**ЧОПЛӮСӢ** چاپلوسی чарбзабонӣ, хушомадгӯӣ аз роҳи фиреб.

Ба дилдорию чоплӯсию фан
Кашидаш суи хонаи хештан. *Саъдӣ*

Васияти чаҳорӯм он, ки ба талаттуфи душман ва чоплӯсии ӯ мағрур нагардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЧОПОР** *т.* چاپار *ниг.* **чопар.**

**ЧОР I** چار *шакли кӯтоҳшудаи* **чаҳор;** ◇ **ин чор** *ниг.* **чор унсур.**

Бод ба хок омада, об дар оташ зада,
Ишқ ба ҳам барзада хаймаи ин чорро. *Шамси Табрезӣ*

**чор аждаҳо** *ниг.* **чор унсур.**

Он одаме, ки зубдаи арконш мениҳанд,
Пайваста дар кашокаши ин чор аждаҳост. *Заҳири Форьёбӣ*

**чор андом** *ниг.* **чор унсур.**

Гар бихоҳӣ, тиҳӣ кунӣ ба ҳусом
Нӯҳ фалакро зи баҳри чор андом. *Саноӣ*

**чор аркон** *ниг.* **чор унсур.**

Аз ин чор аркон, ки дорӣ ба ном,
Бубин, к-ин ҳунарҳо ҷуз ӯро кадом. *Асадӣ*

**чор асл** *ниг.* **чор унсур.**

Як ду шуд аз се ҳарфаш чор аслу панҷ шаъба,
Шаш рӯзу ҳафт ахтар нӯҳ қасру ҳашт манзар. *Хоқонӣ*

**чор гавҳар** *ниг.* **чор унсур.**

Чор гавҳар ба саъи ҳафт ахтар
Шуда берангро гузоришгар. *Саноӣ*

**чор модар** *ниг.* **чор унсур.**

Фарози ҳавдаҷи се хоҳар аст ҷои шумо,
Чу чор модар агарчанд зери нӯҳ падаред. *Бадриҷочӣ*

**чор мех(-и аркон)** *ниг.* **чор унсур.**

Шаш ҷиҳатро зи ҳафт панҷ барор,
Нӯҳ фалакро зи чор мех барор. *Низомӣ*

Не, не, ки зи чор мехи аркон,
В-аз шашдари тангии ин нӯҳ айвон ... *Ҷомӣ*

**чор охури сангин** *ниг.* **чор унсур.**

Растам зи чор охури сангини коинот,
Дар ҳашт боғи ишқ чаридам ба субҳгоҳ. *Хоқонӣ*

**чор пайванд** *ниг.* **чор табъ.**

Зи худ бигзар, ки бо ин чор пайванд
Нашояд раст аз ин ҳафт оҳанин банд. *Низомӣ*

**чор табъ** *киноя аз* гармиву сардиву тариву хушкӣ, ки мувофиқи тибби қадим гӯё табиати инсон аз инҳо иборат аст; **чор табъи чарх** *ниг.* **чор унсур.**

Дил бар ин чор табъи чарх манеҳ,
Ҷаъфари баҳри харҷи карх манеҳ! *Саноӣ*

**чор тоқи аркон** *ниг.* **чор унсур.**

Ба дори шашҷиҳат андохт мӯҳраи айём,
Маҳалли номия дар чор тоқи аркон кард. *Убайди Зоконӣ*

**чор унсур** *фалс.* а) обу боду хоку оташ, ки гӯё дунёӣ аз онҳо таркиб ёфтааст.

Онам, ки кӯси таъна зада ҳафт ахтарам,
То баркашид нӯҳ фалак аз чор унсурам. *Шоҳин*

б) номи як асари Бедил дар бораи ҳаёти худаш. **ин чор хона** *ниг.* **чор унсур.**

Наҳохӣ монд охир ҷовидона
Дар ин нӯҳ матбаху ин чор хона. *Низомӣ*

**чору нӯҳ** *киноя аз* чор унсур ва нӯҳ фалак; *киноя аз* олам.

Аз буди чору нӯҳат бод паноҳ,
Он ки бар чору нӯҳаш фармон аст. *Анварӣ*

**чор шудани ду чашм** *киноя аз* ниҳояти интизорӣ, хеле мунтазир будан.

Чор аст ду чашмам ба раҳ аз озу таманно,
В-аз мардумӣ осор ба ҳар чор-наёбӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОР II** چار *шакли кӯтоҳшудаи* **чора.**

Булбули дастонзан(е) чора ҳамеҷӯяд зи ман,
Чора з-он ҷӯяд, ки ӯро ҷуст бояд низ чор (1). *«Луғати фурс»*

Ман надонам, ки чӣ дармон кунам инрову чӣ чор. (1) *Фаррухӣ*

**чору ночор** хоҳу нохоҳ, ноилоҷ.

Чу дид он ҳол Сунбул, чору ночор
Анифонро зи ҳар сӯ кард бар кор. *Хисрави Деҳлавӣ*

Амир ... чору ночор илтизоми лашкаркашӣ намуда, ба таҳияи асбоби ҷиҳод машғул шуд. *Аҳмади Дониш*

**ЧОРА** چاره **1.** илоҷ, тадбир; гузир.

Ҷавон гарчи шоҳи дабирон бувад,
Гаҳи чора муҳтоҷи пирон бувад. *Низомӣ*

Зиндагӣ бар гардан афтодаст, Бедил, чора чист,
Шод бояд зистан, ношод бояд зистан. *Бедил*

**чораву рой** тадбир, фикру андеша.

Ҳеҷ кушандае ба чораву рой
Нашудӣ қалъаро тилисмкушой. *Низомӣ*

**чора барандохтан** тадбир андешидан.

Яке чора бояд барандохтан. *Низомӣ*

**чора доштан** илоҷ доштан, имконият доштан.

Сабо, гар чора дорӣ, вақт — вақт аст,
Ки дарди иштиёқам дарди сар кард. *Ҳофиз*

Ғайр аз ин чора надорам паи дахли кӯят,
Ки ғуломони сари кӯи туро банда шавам. *Ҳилолӣ*

**чора кардан** тадбир кардан, илоҷ кардан.

Даро, соқӣ, дигар бора бикун ушшоқро чора,
Ки оҳучашми хунхора чу шер андар шикор омад. *Шамси Табрезӣ*

**чора надидан** роҳи илоҷ ва тадбир наёфтан.

Духтар аз доя он фусун чу шунид,
Беҳтар аз рост ҳеҷ чора надид. *Ҷомӣ*

Мулозимонашон ҷуз ин чора надиданд, ки ӯро ба ҳавлии ҳазрати охунд биёранд. *Садри Зиё*

**чора овардан** тадбир намудан.

Яке чора овард аз дил ба ҷой,
Ки буд жарфбину батадбиру рой. *Фирдавсӣ*

**чора сохтан** тадбир намудан, тааммулу тафаккур дар илоҷи коре кардан.

Он оҳуи сияҳчашм аз доми мо бурун шуд,
Ёрон, чӣ чора созем бо ин дили рамида? *Ҳофиз*

**чора ҷустан** тадбир кардан, илоҷ намудан;

Зулайхо васлро меҷуст чора,
Вале мекард аз он Юсуф канора. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* даво, дармон.

Зи ҳар гуна найрангҳо сохтанд,
Мар-он дардро чора нашнохтанд. *Фирдавсӣ*

Табиб чораи дардам қарор дода ба сабр,
Чӣ сон кунам, ки маро нест бе ту сабру қарор. *Шоҳин*

**3.** *маҷ.* ҳила, макр.

Зане буд бо ӯ ба парда-дарун
Пур аз чораву рангу банду фусун. *Фирдавсӣ*

**ЧОРАГАР** چاره گر **1.** чоракунанда, тадбиркунанда, чорасоз.

Дар ҳама коре он ҳунарпеша
Чорагар буду чобукандеша. *Низомӣ*

Ёр гар чорагари ошиқи бечора шавад,
Кай аз ин ғам сари худ гираду овора шавад? *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* илоҷкунанда, давокунанда.

Шобош, зиҳӣ нуре, чорагари ҳар кӯре,
Кӯре, ки зи биноён ҳаргиз набувад камтар. *Шамси Табрезӣ*

**3.** *маҷ.* ҳилагар.

Ниҳони зи Судобаи чорагар
Ҳамебуд печону хастаҷигар. *Фирдавсӣ*

**ЧОРАГАРӢ** چاره گری **1.** чоракунандагӣ, тадбиркунандагӣ.

Қардаме ғавр дар назорагарӣ,
Даст бикшодаме ба чорагарӣ. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* ҳилагарӣ, макр.

Гарчи сахтӣ чу нахкала, мағзат
Ҷумла берун кунам ба чорагарӣ. *Лабибӣ*

Дар ном Салими Омирӣ буд,
Дар чорагарӣ чу Сомирӣ буд. *Низомӣ*

**ЧОРАДОН** چاره دان илоҷдон, тадбирдон.

Басо чорадон, к-ӯ ба сахтӣ бимурд,
Ки бечора гӯи саломат бибурд. *Саъдӣ*

**ЧОРАКУШӢ** چاره کوشی саъю кӯшиш кардан дар чораҷӯӣ.

Накшод даҳон ба чоракӯшӣ,
Гуфтанд: Ризост ин хамӯшӣ. *Ҷомӣ*

**ЧОРАСИГОЛ** چارسگال чораандеш, ҷӯяндаи илоҷу тадбир.

Бардавиданд ҳар ду чорасигол,
Рӯбаҳон пешу гург дар дунбол. *Низомӣ*

**ЧОРАСИГОЛӢ** چارسگالی чораандешӣ, тадбирҷӯӣ.

Бечораам у ғариб ҳолест,
Дар чорасиголиам хаёлест. *Файзӣ*

**ЧОРАСОЗ** چارساز чоракунанда, тадбирьёбанда, илоҷкунанда.

Он гуфт, ки ҳаҷр ҷонгудоз аст,
В-ин гуфт, ки васл чорасоз аст. *Ҷомӣ*

Оё бувад, ки аз мадади бахти чорасоз
Дар риштаи умед кашам бори дигараш. *Шоҳин*

**ЧОРАСОЗӢ** چارسازی чорабинӣ, тадбирьёбӣ, илоҷьёбӣ.

Ба ҳар ҷо ки шаҳбоз бозӣ кунад,
Куҷо кабки нар чорасозӣ кунад. *Шодӣ*

Дар вафо чун шамъ ман ҳам ҷонгудозӣ мекунам,
Дарди бедармони худро чорасозӣ мекунам. *Махфӣ*

**ЧОРАҶӮЙ** چاره‌جوی **1.** тадбирҷӯй, маслиҳатандеш.

Чу Синдухт бишнид, пешаш нишаст,
Дили чораҷӯй андар андеша баст. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* ҳилагар, маккор.

Таҳамтан чунин дод посух бад-ӯй,
Ки эй марди бадгавҳари чораҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ЧОРАҶӮӢ** چاره‌جوئی тадбирҷӯӣ, илоҷьёбӣ.

Фусунгар дар ҳадиси чораҷӯӣ
Фусуне беҳ надид аз ростгӯӣ. *Низомӣ*

**ЧОРБАНД** چاربند: **ин (гунбади) чорбанд** *кинoя аз* дунё.

Бурун ҷаст аз ин гунбади чорбанд,
Фарас ронд бар ҳафт чархи баланд. *Низомӣ*

**ЧОРБЕХ** چاربیخ он чӣ чор реша дорад; ◇ **дарахти чорбех** *киноя аз* дунё, ки гӯё аз чор унсур таркиб ёфтааст: *ниг.* **чор I (чор унсур).**

Дарахтест шашпаҳлую чорбех,
Тане чандро баста бар чормех. *Низомӣ*

**ЧОРБЕХӢ** چاربیخی он чӣ иборат аз чор унсур аст; *киноя аз* дунъё; **(ин) ҳафт ҳаданги чорбехӣ** *киноя аз* дунъё.

Қ-ин ҳафт ҳаданги чорбехӣ
В-ин нӯҳ сипари ҳазормехӣ... *Низомӣ*

**ЧОРБОЛИШ** چاربالش *ниг.* **чаҳор (чаҳор болиш(т).**

Восиқ машав ба умр, ки дар хоби ғафлат аст,
Он кас ки чорболиши арконш муттакост.
*Заҳири Форьёбӣ*

Ба чорболиши иззат чу роҳ нест маро,
Бар остони мазаллат ниҳодаам сари хеш. *Ҷомӣ*

**ЧОРБОРА** چارباره чор баробар, чор бор зиёдтар.

Ушри ҳар дахле фурӯ нагзоштӣ
Чорбора додӣ, он чӣ коштӣ. *Румӣ*

**ЧОРБОҒ** چارباغ боғи калон, боғи зебо; ◇ **ин чорбоғ** *киноя аз* дунъё.

Чидаму дидам тамом, обеву тобе надошт,
Меваи ин чорбоғ, гавҳари ин нӯҳ садаф. *Урфӣ*

**ЧОРГОМА** چارگامه: **аспи чоргома** аспи хушрафтору тезрав.

Соқиё, аспи чоргома бирон,
То рикоби сегона бистонем. *Хоқонӣ*

З-аблақи чоргомаи шабу рӯз
Рони якронтро лагад марасод. *Хоқонӣ*

**ЧОРГОН** چارگان чортагӣ, чорто-чорто; **баҳо чоргон** баҳои ҳар кадоме чор (*дирам*).

Харидӣ ҳаме марди бозоргон
Даҳ охую гӯре, баҳо чоргон. *Фирдавсӣ*

**ЧОРГОНА** چارگانه чортой; **фусули чоргона** чор фасли сол.

Назар кун дар фусули чоргона,
Ки мегардад бар он даври замона. *Ҷомӣ*

**ЧОРДАҲ** چارده *шумораи миқдорӣ* адади 14 (١٤); **чордаҳ ривоят** чордаҳ тарзи хондан(-и Қуръон).

Ишқат расад ба фарьёд, ар худ ба сони Ҳофиз
Қуръон зи бар бихонӣ дар чордаҳ ривоят. *Ҳофиз*

**ЧОРДЕВОР** چاردیوار деворҳои хона.

Бувад чордевори он хона суст,
Ки буньёдаш аввал набошад дуруст. *Низомӣ*

◇ **(ин) чордевори шлин** *киноя аз* дунъё.

Ҷуз бар ин ратли гаронам ҳеҷ иморат накунам,
Чордевори гилинро, ки дар ӯ меҳмонам. *Хоқонӣ*

**ЧОРЗАБОНӢ** چارزبانی **1.** пургӯй, ҳаштлабагӣ; пурсадой.

Чорзабонии рубоб дӯш ба маҷлис
Аз тараби ин биҳишт гӯш баровард. *Хоқонӣ*

**2.** *киноя аз* чаҳор унсур: обу хок ва боду оташ, ки гӯё олам аз онҳо таркиб ёфтааст.

Асири табъи мухолиф мадор ҷону хирад,
Забуни чорзабонӣ макун ду хурлиқо. *Хоқонӣ*

**ЧОРКОС||ЧОРКОСА** چارکاس||چارکاسه косаи бузурге, ки баробари чор пиёла мебошад.

Як-ду дам бар се қавли косагарӣ
Чоркоси муғона бистонем. *Хоқонӣ*

**ЧОРМАВЧА** چارموجه *ниг.* **чаҳормавҷа.**

Алловердихон ... дар чормавҷаи васвос афтода ... кӯмак талабид. *«Хизонаи омира»*

Сафинаи дили ман кай расад ба соҳили васл
Зи чормавҷаи дарьёи беканори фироқ. *Шоҳин*

**ЧОРМАҒЗ** چارمغز номи мевае, ки пӯчоқаш сахт буда, мағзи он чор пора аст, гирдакон, ҷавз, гирду.

Сахтӣ кашанд чорпарастони рӯзгор,
Аз захми санг чора надорад чормағз. *Бедил*

**ЧОРМЕХ** چارمیخ *ниг.* **чаҳормех.**

**ЧОРОИНА** چارآئینه чор пора оҳани паҳн, ки аз рӯи зиреҳ бар сина ва пушт мебанданд.

Дар пушт чороина, дар пеши рӯ сипар,
Бар даст санҷ, барзада доман чу ҷимриён. *Сайидо*

**ЧОРОИНАДОР** چارآئینه‌دار он кӣ чороина бастааст.

Зи бас майдони кин аз ҳамлаат шуд танг бар аъдо,
Нагунҷад акс дар оина чороинадоронро.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

**ЧОРПАР** چارپر дорои чаҳор пар, тире, ки чор пар дорад.

Хаданге дигарбора ҳам чорпар
Ба чарх-андарун ронду бикшод бар. *Фирдавсӣ*

Суст макун зеҳ, ки ман тири туам чорпар,
Рӯй магардон, ки ман якдилаам сар ба сар.
*Шамси Табрезӣ*

**ЧОРПАРАСТ** چارپرست он кӣ чор унсурро мепарастад; *маҷ.* дунъёпараст.

Сахтӣ кашанд чорпарастони рӯзгор,
Аз захми санг чора надорад чормағз. *Бедил*

**ЧОРПАРРА** چارپره **1.** дорои чор пар; **2.** *маҷ.* бисьёр тез, босуръат.

Инчунин ки чорпарра мепарӣ,
Боз кун он ҳадьяро, ки мебарӣ. *Румӣ*

**ЧОРПАҲЛУ** چارپهلو **1.** дорои чор паҳлу, чор ҷанб; чоррӯя; **2.** чорпарра, чортеға.

Ба майдон даромад чу ифрити маст,
Яке ҳарбаи чорпаҳлу ба даст. *Низомӣ*

◇ **чорпаҳлу кардан** *касеро* шиками касеро пур кардан, пур хӯрондан.

Зуд дар гил менишинад киштии сангин дар об,
Чорпаҳлу мекунӣ худро аз обу нон чаро? *Соиб*

**чорпаҳлу шудан** сер шудан.

Озро, к-аз бадви хилқат ҷӯъи калбӣ ҳамдам аст,
Чорпаҳлу шуд шикам аз суфраи яғмои ту.
*Ибни Ямин*

**ЧОРПО(Й)** (چارپا(ی *ниг.* **чаҳорпо(й).**

Зи ҳар гуна аз мурғу аз чорпой
Хӯриш карда овард як-як ба ҷой. *Фирдавсӣ*

**ЧОРПОРА** چارپاره **1.** *мус.* номи созе, ки чор васл доштааст; **2.** номи рақсе; **3.** занги раққосӣ.

Ба чорпораи зангӣ, ба бози ҳарзаи дузд,
Ба бонги зангули наббошу камкани наққоб. *Хоқонӣ*

**ЧОРПОРАЗАН** چارپاره‌زن касе, ки чорпора менавозад; касе, ки дар тӯй ва маъракаҳо чор ҷӯбро ба ҳамдигар зада овози мавзун мебарорад.

Сор ба шохсор-бар зангии чорпоразан,
Хандазанон чу зангиён абр зи рӯи ағбарӣ. *Хоқонӣ*

**ЧОРСӮ(Й)** (چارسو(ی)) **1.** чорроҳа.

Яке разм будаш на бар орзӯ,
Сипоҳ андар овард бар чорсӯ. *Фирдавсӣ*

**2.** бозори болопӯши гунбаздор, ки чор роҳ дорад.

Дар чорсӯи ишқ ҳар он кас дӯкон кушуд,
Нақди ду кавн сарф намояд ба ҷони ишқ. *Имло*

◇ **ин чорсӯ** *киноя аз* дуньё.

Дар ин чорсӯ чун ниҳам дастгоҳ,
Ки эмин набошам зи дуздони роҳ. *Низомӣ*

**ЧОРТОР** چارتار *мус.* як навъ аз асбоби мусиқӣ, ки чор тор дорад; ◇ **ин чортор** *киноя аз* дуньё.

Табъи гетӣ рост шуд дар аҳди ту з-он сон ки боз
Нашнавад савти мухолиф ҳеҷ кас з-ин чортор.
*Салмони Соваҷӣ*

**ЧОРТОҚ** چارطاق айвон.

Таҷаммулбахши унсур чортоқаш,
Ҷавоҳирхонаи анҷум равоқаш. *Нозим*

◇ **ин чортоқ** *киноя аз* дуньё.

Мазан панҷ навбат дар ин чортоқ,
Ки бе шаш ҷиҳат нест ин нӯҳ равоқ. *Низомӣ*

**чортоқи аркон** *киноя аз* чор унсур.

Зи сатҳи доираву ҷоҳи ӯ яке нуқта
Муҳити нӯҳрабази чортоқи аркон аст. *Бадри Чочӣ*

**ЧОРУҚ** *т.* چارق||چاروق пойафзор аз каллахом (пӯсти каллаи гов), ки банд ва тасмаҳои дарози онро ба соқи по мепечонанд ва бештар онро чӯпонон мепӯшанд.

Ту куҷоӣ, то шавам ман чокарат,
Чоруқат дӯзам, занам шона сарат. *Румӣ*

**ЧОР-ЧОР** چار چار: **чор-чор кардан** баробарӣ кардан, паҳлу задан, муқобил шудан.

То бар касе гирифта набошад худой хашм,
Пеши ту н-ояду накунад бо ту чор-чор. *Манучеҳрӣ*

**ЧОРЧӮБ** چارچوب **1.** чорчӯба, чорчӯбаи дар ва ғ.; **2.** қолаб.

Пеш аз ин, к-ин чорчӯби ҷисм чун меҳрам бисӯхт,
Сақфи нӯҳ гардун зи оҳи ошиқон пурдуд буд.
*Носири Хисрав*

**ЧОРШАНБА||ЧОРШАНБЕ** چارشنبه номи якеі аз рӯзҳои ҳафта, ки баъд аз сешанбе ва пеш аз панҷшанбе меояд.

Ситорашумар гуфт Баҳромро,
Ки дар чоршанба мазан гомро. *Фирдавсӣ*

**ЧОРЬЯК** چاریک *шумораи касрӣ* як ҳисса аз чор ҳисса, аз чор як қисми ҳар чизе.

Дар чорьяки соат қалъаро ба замин ҳамвор ва иморатҳоро чордевор сохта(нд). «*Шаҳномаи Фарғона*»

**ЧОРҚАБ** چارقب либоси махсуси подшоҳон ва амирон.

Хилъати вазорат — ҳафт порча маа чорқаб ... ва қаламдони мурассаъ аз пешгоҳи хилофат марҳамат шуд. «*Хизонаи омира*»

**ЧОЧӢ** چاچی **1.** мансуб ба Чоч, ки номи қадимаи Тошканд аст; **чочӣ камон** камони Чоч, ки навъе аз беҳтарин камонҳо будааст.

Аз он чок-чоки амуди гарон
Шуд оҳан ба кирдори чочӣ камон. *Фирдавсӣ*

Баромад зи чочӣ камонҳо садо,
Зи ҳар гӯша доданд аҷалро нидо. *Ҳотифӣ*

**2.** сокини Чоч, бошандаи Тошканд.

Қаманде чу абрӯи тамғочиён,
Ба хам чун камонгӯшаи чочиён. *Низомӣ*

**ЧОШ** چاش тӯда, хирвори ғаллае, ки аз коҳ тоза шудааст.

Мекашад як донаро аз ҳирсу бим,
Чун намебинад чунон чоши азим. *Румӣ*

**ЧОШАНӢ** چاشنی *ниг.* чошнӣ.

**ЧОШНИГИР** چاشنی گیر **1.** чашида бинанда.

Покиза дил аз улувви тақсир,
Аз хони туем чошнигир. *Ҷомӣ*

**2.** *таър.* касе ё канизаке, ки мутасадди дидани мазаи хӯроки подшоҳ мебошад.

Ба дасти чошнигире чу маҳтоб
Фиристодаш зи шарбатҳои ҷуллоб. *Низомӣ*

Он ҳазрат даст аз таом бозкашид ... ва чошнигир ва боварчиён он чи баёни воқеъ буд, маъруз доштанд. «*Таърихи Фаришта*»

**3.** ҳазгиранда, баҳраваршаванда, насибахӯр.

Дуое бо сано чун шаккару шир
Зи тақрири Зулайхо чошнигир. *Нозим*

**ЧОШНӢ** چاشنی **1.** андаке аз таом ва ғ., ки барои имтиҳон чашида мебинанд; мазаи чизеро дидан; аз хусусияти чизе огоҳ шудан.

Ҳар киро андак чошнӣ аз машруби ин тоифа бошад, донад, ки суханони вай чӣ гуфта. *Ҷомӣ*

Ҳеҷ коме аз дасти соқии айём шароби роҳате ба чошнии ҷароҳате начашида. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**чошнӣ (бар)гирифтан** чашида дидан, мазаи хӯрокро дидан.

Нахуст аз ҳама чошнӣ баргирифт,
Дар он чобукӣ монда хисрав шигифт. *Низомӣ*

**2.** маза ва лаззат, таъм, ҳаловат.

Аз чошнии қанд магӯ ҳеҷу зи шаккар,
З-он рӯ, ки маро аз лаби ширини ту ком аст. *Ҳофиз*

Чун туро чошнии шаҳди муҳаббат нарасид,
Аз шаҳи нахл чӣ ҳосил зи либоси асалӣ? *Ҷомӣ*

**чошнӣ дидан** *аз чизе* аз чизе баҳра бурдан, ҳаловати чизеро дидан.

Монд ӯ зи ту ноф нобурида
В-аз шири ту чошнӣ надида. *Шоҳин*

**чошнӣ задан** баҳра бурдан, ҳаловат ёфтан.

Зи лаъли ту Шоҳин бизад чошнӣ,
Ки шеъраш малеҳ асту назмаш аҷуб. *Шоҳин*

**чошнӣ рехтан** *дар чизе* чизеро ширин кардан, ба чизе ҳаловат бахшидан.

Баски лаби ту чошнӣ рехта дар мазоқи ҷон,
Гирьяи талх гар кунам, оби набот мечакад. *Ҳилолӣ*

**чошнии** *чизе* **чашидан** чизеро имтиҳон кардан, мазаи чизеро фаҳмидан.

Тӯ ҳаргиз оштие аз ҷанг надидаӣ ва чошнии висол баъд аз фироқ начашидаӣ. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* бӯса.

Лаб намудӣ, бибахш чошние
Ҳам аз он ангубин, ки мебинам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Гаҳ-гаҳ, ки аз лаб чошнӣ бо ҳар дуогӯе диҳӣ,
Аз баҳри ман дорӣ нигаҳ зери забон душномро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**чошнӣ кардан** а) чашида дидан.
Аз паи нуқли соқиям ҳаст бар оташам ҷигар,
Чошние намекунӣ гӯшаи ин кабобро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) *маҷ.* бӯса кардан.
Турунҷи туро чошнӣ кардаам,
Валекин зи себи ту пажмурдаам. *Хоҷу*

◇ **чошнии субҳ** *киноя аз* сапедаи субҳ.
Аз офтоб чошнии субҳ шуд баланд,
Умри дубора ёфт зи роҳи гудоз қанд. *Соиб*

**ЧОШТ** چاشت **1.** ҳиссаи якӯм аз чор ҳиссаи рӯз, ки дар он вақт офтоб паҳн мешавад ва ношто (ноништа) мекунанд; **2.** хӯрок хӯрдан дар ин вақт, хӯроки пагоҳӣ, ноништа.

Зоҳид қадре аз он [таом] дар вазифаи чошт ба кор бурдӣ, боқиро барои шом захира сохтӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**чошту шом** хӯроки пагоҳиву бегоҳӣ.

**ЧОШТГОҲ||ЧОШТГАҲ** چاشتگاه||چاشتگه ҳиссаи якӯм аз чор ҳиссаи рӯз, ки дар он вақт офтоб паҳн мешавад.

*Ва инчунин аз бомдод то чоштгоҳ нишастӣ ва баъд аз он ба ҳисор андаромадӣ. «Таърихи Наршахӣ»*
*Дӣ чоштгаҳ зи чеҳра фикандӣ ниқобро,*
Шарманда сохтӣ ҳама рӯз офтобро. *Камоли Хуҷандӣ*

**ЧОҚ** *т.* چاق болида, болон, хуш, бардам.

Яке он ки аспони эшон чоқ ва даванда ва калонанд. *«Таърихи Фаришта»*

**чоқ гирифтан** рост нишон гирифта бозӣ кардан.
Он, ки намешиносад ӯ чиккаю пуккаи буҷул,
Аспу хари насибааш рост гирифта чоқро. *Савдо*

**ЧОҲ||ЧАҲ** چاه||چه **1.** чуқурии ростарафта дар замин, манок; чуқурии ростканда барои кашидани об ва ё рехтани обҳои ифлос; **чоҳи муқаъар** чоҳи бетаг, чоҳи чуқур.

Замзам ба сони дидаи Яъқуб зода об,
Юсуф кашида далв зи чоҳи муқаъараш. *Хоқонӣ*

**2.** зиндон, маҳбас.
Бибурданд занро зи даргоҳи шоҳ,
Зи шамшер гуфтанду аз дору чоҳ. *Фирдавсӣ*

**3.** *маҷ.* бадӣ, бадбахтӣ, касофат; хавф, хатар.
Роҳ пур аз чоҳ, ту з-он бехабар,
То чӣ равад мӯр ба ғарбел-дар. *Хисрави Деҳлавӣ*
Ногуфта ба соҳиби амонат
Дар чаҳ наравем аз хиёнат. *Ҳилолӣ*

**чаҳ кандан** а) замин кандан барои баровардани об; б) *киноя аз* бадӣ кардан, қасди бад кардан.
Мазан раҳ, то бурун аз раҳ наяфтӣ,
Макан чаҳ, то даруни чаҳ наяфтӣ. *Ҳилолӣ*

**худро дар чаҳ андохтан** *киноя аз* худро ба бало гирифтор кардан.
Ту худро аз он дар чаҳ андохтӣ,
Ки чаҳро зи раҳ бознашнохтӣ. *Саъдӣ*

◇ **чоҳи занахдон (ё зақан)** чуқурча ва хами занах, манаҳ.

Зулфи ту доим расанбозӣ кунад,
То кашад дилҳо аз он чоҳи зақан. *Камоли Хуҷандӣ*
Эй, фурӯғи моҳи ҳусн аз рӯи рахшони шумо,
Обрӯи хубӣ аз чоҳи занахдони шумо. *Ҳофиз*

**чоҳи Канъон** чоҳе дар шаҳри Канъон, ки гӯё Юсуфро бародаронаш дар он партофта буданд; *киноя аз* доми макр.
Гар Юсуфи вақти худӣ, ғофил зи ихвонат машав,
Зеро ки доранд аз ҳасад сад чоҳи Канъон дар бағал. *Махфӣ*

**чоҳи Муқаннаъ** чоҳе, ки Муқаннаи шӯришгари зидди арабҳо гӯё аз он бо роҳи сеҳру ҷодӯ моҳ мебаровардааст ва онро моҳи Нахшаб мегӯянд.
Андар шаби фироқи ту шояд ки рӯзи васл
Бинмоядам зи чоҳи Муқаннаъ чу моҳ рӯй.
*Заҳири Форьёбӣ*

**(ин) чоҳи паст** *киноя аз* дунъё.
Ғарқ бимондем дар ин чоҳи паст,
Ҳеҷ сари ришта наёмад ба даст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ин чоҳу ин роҳ** ибораест мувофиқи мазмуни иборан «ихтиёр ба дасти бахтиёр».
Манат аз меҳрубонӣ кардам огоҳ,
Ту медонӣ дигар, ин чоҳу ин роҳ. *Нозим*

**ЧОҲБУН** چاهبن таги чоҳ.

Пас он беҳ, ки ғӯкон дар ин чоҳбун
Нагӯянд аз мавҷи дарьё сахун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧОҲДОР** چاهدار он кӣ дар чоҳ нишаста аст, зиндонӣ, маҳбус.

Сухан мар-сареро кунад чоҳдор,
Сареро кунад ҳам сухан чоҳдор. *Унсурӣ*

**ЧОҲКАН** چاه‌کن **1.** чоҳкананда, касе ки чоҳ меканад; **2.** *маҷ.* касе, ки ба каси дигар бадӣ мекунад, сиёҳкор, бадкор.

Дил маро раҳ бо занахдони ту зад, худ шуд асир,
Рост гӯянд он чӣ бошад «чоҳкан дар зери чоҳ». *Шоҳин*

**ЧОҲКАНДА** چاه‌کنده **1.** касе, ки чоҳ кандааст; **2.** *маҷ.* бадкор, бадният.

Чоҳкандаро чоҳ дар пеш. *Зарбулмасал*

**ЧОҲСАР** چاه‌سر **1.** сари чоҳ, назди чаҳ; **2.** *ниг.* **чоҳсор.**

Манижа биёмад бар он чоҳсар,
Давону хӯришҳо гирифта ба бар. (2) *Фирдавсӣ*

**ЧОҲСОР** چاهسار **1.** ҷое, ки чоҳ дар он ҷо бисьёр аст; **2.** чоҳ; чоҳи бисьёр чуқур.

Суи хона рафтанд аз он чоҳсор,
Ба як даст Бежан, ба дигар Завор. *Фирдавсӣ*

**ЧУ** چو *шакли кӯтоҳшудаи* **чун.**

Чу ин чор гавҳар ба ҷой омаданд,
Зи баҳри сипанҷӣ сарой омаданд. (3) *Фирдавсӣ*
Дари фараҳ ба ҳама ҳол зуд бикшояд,
Чу марди ҳодиса бар сабр пой бифшорад. (4) *Анварӣ*
Чу пардадор ба шамшер мезанад ҳамаро,
Касе муқими ҳарими ҳарам нахоҳад монд. (5) *Ҳофиз*
Ошиқӣ, эй Анварӣ, дурӯғ чӣ гӯй,
Рози дилат дар сухан чу рӯз аён аст. (6) *Анварӣ*

◇ **чу об хондан** об барин хондан, равон ва осон хондан.

Саводи ман зи дами теғи ёр шуд равшан,
Хати шикастаи ҷавҳар чу об меҳонем. *Шавкат*

**ЧУББИН** چبین *ниг.* **чаббин.**

**ЧУК||ЧӮК** *т.* چک||چوک ба сари ду зону нишастан, дузону нишастан.

Рой сӯи гурехтан дорад
Дузд, к-аз дуртар нишаст ба чук. *Ҳаккок*

**чӯк задан** ба ду зону нишондан(-и шутур).

Биронам аз ақиби кӯчкардаи худ, бӯ-к
Занад ҷамозаи саъям ба хаймагоҳаш чӯк. *Ҷомӣ*

**ЧУКРӢ** چکری ревос, ревоч.

**ЧУЛ||ЧАВЛ** چول хам, хамида.

Зулфаки чулу он рухон чу моҳ. *«Луғати фурс»*

**ЧУМОҚ** *т.* چماق гурзи оҳанине, ки шаш парра дорад, шашпар.

Ҳар якро чумоқи заррин дода, ки ҳазор мисқол тилло вазн дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба теғу тир ҳамекард мир Туғрал фатҳ,
Чунон ки мир Албарслон ба хишту чумоқ. *Ломеӣ*

**ЧУМЧА** چمچه қошуқ.

Ғарибе гарат мост пеш оварад,
Ду паймона об асту як чумча дӯғ,
Агар рост хоҳӣ, ту аз ман шунав,
Ҷаҳондида бисьёр гӯяд дурӯғ. *Саъдӣ*

**ЧУН** چون **1. чӣ гуна, чӣ тавр, чӣ хел.**

Маро донӣ, ки бе ту ҳол чун аст,
Ба ҳар мижгон ҳазорон қатра хун аст. *Анварӣ*

Гуфтӣ: Паси ҳар тирагие равшание ҳаст,
Чун аст, ки ҳаргиз шаби моро саҳаре нест?
*Камоли Хуҷандӣ*

2. чаро, барои чӣ.

Чун медонӣ, ки бе ту чун мегузарад,
Ч у н мепурсӣ, ки дар фироқам чунӣ?
*«Таърихи Фаришта»*

3. вақте ки ..., ҳангоме ки ...

Чун ба тахаллус расид, пурсид, ки Восифӣ кист.
*Восифӣ*

Чун маҳбасҳо аз бандӣ пур мешуд, бароварда рама-рама ба қатл мерасонид. *Аҳмади Дониш*

**чун ки** вақте ки ..., ҳангоме ки ...

Сабр кун, эй дил, ки он бедоди ҳиҷрон бигзарад,
Роҳати тан чун ки бигзашт, офати ҷон бигзарад.
*Низомӣ*

4. агар, вақте ки.

Зи ҳар донише чун сухан бишнавӣ,
Аз омӯхтан як замон нағнавӣ. *Фирдавсӣ*

Шавад майхонаҳо зеру забар, чун дида бикшоӣ,
Барорад нашъаи майро зи соғар гардиши чашмат.
*Мулҳам*

5. бинобар он ки, азбаски, аз он ҷо ки, аз сабаби он ки.

Чун ҳама мардум ба ду дида хушанд,
Ранҷи ду дида ба ду дида кашанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чун илтифоту иноятӣ ӯ дар бораи уламо бештар буд, аз ин ҷиҳат умаро бад-ӯ ба нифоқ зист мекарданд. *Аҳмади Дониш*

6. монанди ..., мисли ...

Шояд дар сад қарн яке чун падари ту пайдо нашавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мутаоқиби он чун балои ногаҳон зане мушаъан чӯбе дар даст расид. *Садри Зиё*

**чун..., ки** монанди он ки, чунон ки, чӣ тавр ки, он тавр ки.

Захр аз кафи дасти нозанинон
Дар ҳалқ чун равад, ки ҷуллоб. *Саъдӣ*

◇ **чунҳо** онҳое, ки монанди онҳо бисьёранд, мардумони оддӣ.

Вале бартофт бар чунҳо машориқҳои бечунӣ,
Бар осори латофат(-и) ту ҳувайдо гашт неъматҳо.
*Шамси Табрезӣ*

**чуниву чандӣ** пурсиши аз ҳад зиёд, талаби зиёди сабабу далел барои фаҳмидани моҳияти масъала.

Гашт бар Булҳусайни Маймандӣ
Мутағайир зи чуниву чандӣ. *Саноӣ*

**чуну чанд** чигунагӣ ва миқдор, чӣ гуна ва чӣ қадар; *киноя аз* доираи ҳисоб, ниҳояти ҳисоб.

Ниҳоданд ҳезум ду кӯҳи баланд,
Шумораш гузар кард бар чуну чанд. *Фирдавсӣ*

Қасро нарасад, ки эътирозад
Дар шеваи мо ба чуну чандо. *Савдо*

**чуну чаро** (ё **чиро**) чӣ тавр ва барои чӣ? (пурсишест, ки барои фаҳмидани моҳияти чизҳо ба кор меравад).

Мазан зи чуну чаро дам, ки бандаи муқбил
Қабул кард сухан, ҳар сухан, ки ҷонон гуфт. *Ҳофиз*

**ЧУНА** چونه хамири ба андозаи як нон буридашуда, завола, хамири кулӯла; кулӯла.

Султон Маҳмуд ... бути бузургро ... чуна сохта, бо барги пон ба роҷпутон дод, то маъбуди худро хӯрда бошанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧУНБА** چنبه **1.** чӯбдаст, калтак, таёқ.

Чунат з-ин сон сухан ба беадабист,
Захми чунба сазадат бар паҳлу. *«Луғати фурс»*

2. чӯбе, ки занон дар вақти ҷомашӯӣ бо он либосро мекӯбанд; 3. чӯбе, ки аз паси дар гузошта мешавад, танбаи дар.

Ду чизаш баркану ду бишкан,
М-андеш зи ғулғулу ғурунба:
Дандонаш ба гозу дида ба ангушт,
Паҳлу ба дабусу сар ба чунба. *Лабибӣ*

4. одами ғафси дағал.

**ЧУНИН** چنین ин тавр, ин гуна.

Чунин гуфт, к-ин лашкари размсоз
Супурдам туро, роҳи Хоразм соз! *Фирдавсӣ*

Ин қоида гар чунин бимонад,
Буньёди харобии ҷаҳон аст. *Анварӣ*

**чунину чунон, чунин-чунон** ин тавру он тавр, ину вай.

Изҳори чунин-чунон чӣ ҳоҷат?
Он ҷо ки аён, баён чӣ ҳоҷат? *Шоҳин*

**ЧУНКИ** چونکه зеро ки, азбаски.

Чунки ман бо халқ ба либосе баромада будам, ки ҳеҷ кадом аз оқил ва ҷоҳил мувофақат надошт.
*Аҳмади Дониш*

**ЧУНОН** چنان **1.** ҳамон тавр, ҳамон гуна; он гуна.

Мухтасар он ки дар чунон водӣ
Ақлу Дилро касе нашуд ҳодӣ. *Мушфиқӣ*

Гаштам зи ғамаш чунон ки гӯяд,
Боз аз мани нотавон чӣ ҷӯяд? *Шоҳин*

2. ҳамонтавра, ҳамонхела.

Аз кори чунон карон кун, эй дил,
К-озор дар ин миён намонад. *Анварӣ*

3. он қадар (бисьёр).

Ба нодон он чунон рӯзӣ расонад,
Ки сад доно дар он ҳайрон бимонад. *Саъдӣ*

Аз зилзилаи ҳамла чунон хок бичунбад,
К-аз ҳам нашиносанд нигунрову ситонро. *Анварӣ*

4. монанди он, мисли он.

Ман чунон бандаи дигар куҷо ёбам, ки дар маъ-
рази ҳалокат чунин некхоҳӣ ва бандагӣ изҳор карда.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қатраи нам бар самани тар чунон,
К-обила бар оразе симинтанон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧУНОНК** چونانک||چنانک *шакли кӯтоҳшудаи* **чунонки.**

**ЧУНОНКИ** چونانکه||چنانکه **1.** он тавр ки ..., он гуна ки ...

Бахте на бас мусоид, ёре чунонки донӣ,
Бас роҳате надорам боре зи зиндагонӣ. *Анварӣ*

Ва арақ аз пешонии вай мерафт, чунонки замин
тар шуда буд. *Аҳмади Дониш*

2. монанди он ки ..., мисли он ки ...

Маъруф лабат ба тангборӣ,
Чунонки дилат ба тангхӯӣ. *Анварӣ*

**чунонки гузашт** чӣ тавре ки пеш аз ин гуфта шуд; ба он тарзе ки рӯй дода буд.

Аҷуза рӯйзанону мӯйканон пеши духтар давид,
моҷароро, чунонки гузашт, ба духтар хотирнишон
кард. *Садри Зиё*

**ЧУНОНЧИ** چنانچه **1.** чунонки ..., он тавр ки ..., он гуна ки ...

Дар пушти арзаи ӯ бинавишт, ки муҳимми ӯро
чунончи дилхоҳи ӯ бошад, бисозанд. *Аҳмади Дониш*

2. масалан.

Аҷабтар ин ки аз барои ҳар як аз ин умур мумай-
изе ҷудогона таъин карда буданд, чунончи касе
мумайизи касалию саҳатӣ буд. *Садри Зиё*

**ЧУНОНЧУН** چنانچون ҳамон тавр ки ..., мисли он ки ...

Манам хӯ карда бар бӯсаш чунончун боз бар муста,
Чунон бонг орам аз бӯсаш, чунончун бишканӣ
писта. *Рӯдакӣ*

**ЧУППИН** چپین *ниг.* **чаббин.**

**ЧУРБАҚ** چربک **1.** дурӯғи ростмонанд, дурӯғ.

Ҳар чӣ ӯ дархост аз нону сабӯс,
Чурбаке мегуфту мекардаш фусус. *Румӣ*

**чурбак хӯрдан** фиреб хӯрдан, фирефта шудан.

Пас аз он чурбаки амири Хуросон бихӯрд ва
чандон истихфоф карда ба Бухоро омад.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

2. иғво, суханчинӣ, дурӯягӣ; тӯҳмат, бӯҳтон.

Ӯ ҳамегуфт: Ин ба фармони худост,
Ин ба чурбакҳо нахоҳад гашт рост. *Румӣ*

Ба гуфтори наммом ва девмардум ва чурбаки
шарири фаттон зани порсо ва аёли ниҳуфтаи худро
наёзорад. *«Оини нигориш»*

**чурбак харидан** ба тӯҳмат бовар кардан.

Айши ман з-ин ифтиро талхӣ гирифту ту ҳанӯз
Чурбаки ӯ ҳамчунон чун ҷони ширин мехарӣ. *Анварӣ*

**ЧУРГАР** چرگر *ниг.* **чаргар II.**

**ЧУРРА** چره чусту чолок.

Манам чурра шоҳини маънишикор,
Ки н-ояд шикори ман андар шумор. *Шоҳин*

**ЧУРТ** چرت ғинав, ғинам, пинак, ҳолати байни хобу бедорӣ.

Дуди чурт ба коҳи димоғи ӯ мутасоид шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЧУСТ** چست **1.** чобук, чолок, чаққон, ҷалд.

Гуфтамаш: Дар ошиқӣ мо ринду бебокему суст.
Гуфт: Дар ошиқкушӣ мо низ чолокему чуст. *Ҷомӣ*

2. моҳир.

Қаламзан чобуке, суратгаре чуст,
Ки бе килк аз хаёлаш нақш меруст. *Низомӣ*

3. зуд, тез.

Парешон кун имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст. *Саъдӣ*

Буньёди дарахт агар бувад суст,
Аз ҷунбиши бод уфтад чуст. *Шоҳин*

4. танг; танг ва маҳкам.

Агар хона фароху гарна чуст аст,
Ба чор арконш буньёди дуруст аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

То дидаам, ки банди қабо чуст кардаӣ,
Бар дил чӣ бандҳост маро аз қабои ту. *Ҳилолӣ*

5. маҳкам, маҳкаму матин, маҳкам ва сахт.

Бар тарзи Унсурӣ раваду хасми Унсурист,
К-андар қасидаҳош занад таънаҳои чуст. *Хоқонӣ*

**чуст бастан** маҳкам бастан, танг карда бастан.

Баргузидам ба хона танҳоӣ,
Аз ҳама кас дарам бибастам чуст. *Шаҳид*

Эй ҷомадор, аз ин сон чусташ мабанд якто,
К-аз бахья нақш гирад андоми нозанинаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

6. зебо, мувофиқ, муносиб, сазовор.

Ба болои ту давлатро қабо чуст,
Ба бозӯи ту гардунро камар суст. *Низомӣ*

Қори он ишрат зи ту андар наёфт,
З-он ки ту чусту баандом омадӣ. *Анварӣ*

**чуст омадан** хуш омадан, мувофиқи табъ омадан.

Шоҳро ин фиреб чуст омад,
Хишти ин қолибаш дуруст омад. *Низомӣ*

**чуст омадани қабо** зебидани либос, шинам омадани либос.

Эй бар ту қабои салтанат омада чуст,
Ҳон, то чӣ кунӣ, ки навбати давлати туст. *Ватвот*

**ЧУСТХЕЗ** چستخیز чаҳанда, тезрафтор, чобукрав.

Эй фалакпаймои чусти чустхез,
З-он чӣ хӯрдӣ, ҷуръае бар мо бирез. *Румӣ*

**ЧУСТӢ** چستی **1.** чолокӣ, чаққонӣ.

Биё, эй сустҳиммат, ин чӣ сустист?
Тариқи раҳравон гармию чустист. *Ҳилолӣ*

2. пухтагӣ, хушьёрӣ.

Дар мазҳаби тариқат хомӣ нишони куфр аст,
Оре, тариқи риндон чолокиясту чустӣ. *Ҳофиз*

**ЧУФТ** چفت танг, часпон, зич.

Дар фалон саҳро дарахте ҳаст зафт,
Шоххо бас анбӯху бисьёр чуфт. *Румӣ*

**ЧУХА** چوخه *ниг.* чухо.

Мулумисол дам чу барорад ҳилоли субҳ,
Ман низ сар зи чухаи хоро бароварам. *Хоқонӣ*

**ЧУХО** چوخا як навъ либоси пашмини кӯтоҳи беостин; як навъ ҷомаи насрониён (христианҳо).

Маро бинанд андар кунҷи ғоре,
Шуда мулузану пӯшида чухо. *Хоқонӣ*

**ЧУҒ** چغ *ниг.* чағ.

**ЧУҒД||ЧУҒЗ** چغد||چغز бум, ки мурғи наҳс ва бехосият ҳисоб мешуд.

Чунин гуфт донанда деҳқони Суғд,
*Ки барнояд аз хояи боз чуғд. Фирдавсӣ*

Дар даҳони мардуми ғофил забони ҳарзагӯй,
Чуғзи беболест афтодаст дар вайронае. *Сайидо*

**чуғзи даман** буми вайронанишин, буми харобадӯст, ки аз бехосиятӣ гӯё ҳар ҷо нишинад, он ҷо хароб мешавад.

Худро ҳумои давлат хонанду оқилон,
Қ-илло ғуроби аймону чуғзи даман наянд. *Хоқонӣ*

**ЧУҒЗТИНАТ** چغذطينت чуғзтабиат; бадтабиат, бадхӯй.

То чуғзтинатон ба фазои чаман шуданд,
Чун сабза союпарвари сарву суман шуданд. *Сайидо*

**ЧУҒУ** چغو гунҷишк, чумчуқ.

Агар бозӣ, андар чуғу кам нигар,
В-агар бошаӣ, сӯи баттон мапар. *Шаҳид*

**ЧУҒУЛӢ** چغلی суханчинӣ, хабаркашӣ; бадсуханӣ, ғайбат; иғво.

Соҳибхон вақти шаб ба қасди интиқоми чуғулӣ ба саропардаи Қайсархон даромада, ӯро ба қатл даровbooked. *«Таърихи Фаришта»*

**ЧУҒУНДАР** چغندر лаблабу.

Чун дар зимистон чуғундар арзон шудӣ, ба хӯрдани он иқбол намудӣ. *Авфӣ*

**ЧӢ** چه **1.** *ҷонишини саволӣ* барои ашьё, барои ҳама чиз (ба ғайр аз инсон).

Ҳакимо! чу кас нест, гуфтан чӣ суд?
Аз ин пас бигӯ, к-офариниш чӣ буд? *Фирдавсӣ*

Аз имрӯз коре ба фардо мамон,
Кӣ донад, ки фардо чӣ гардад замон. *Фирдавсӣ*

**2.** чаро, барои чӣ?

Бигӯям ба сардори эрониён:
Чӣ дорӣ ба по ахтари ковиён? *Фирдавсӣ*

Тарҳ дар ин хона чӣ афкандаӣ?
Хез, дари хоҷа зан, ар бандаӣ! *Хисрави Деҳлавӣ*

**3.** кадом.

Ҳоҷати раг задант донистам,
Аз чӣ маънӣ, — аз он ки махрур аст. *Анварӣ*

**4.** чӣ гуна?, чӣ тариқ?, чӣ хел? (дар хитоби тааҷҷубомез).

Ин чӣ манзил, чӣ биҳишт, ин чӣ мақом аст ин ҷо!
Айши боқӣ, лаби соқӣ, маю ҷом аст ин ҷо!
*Камоли Хуҷандӣ*

**5.** пурсиши инкорӣ ба вазифаи ҳиссачаи «на».

Бихоҳ дафтари ашъору роҳи саҳро гир,
Чӣ вақти мадрасаву баҳси кашфи Қашшоф аст.
*Ҳофиз*

**чӣ гуна** чӣ хел, чӣ тарз, чӣ навъ.

Акнун ки ту дидай ҷамолаш,
Баргӯй чӣ гуна аст ҳолаш? *Шоҳин*

**чӣ сон** чӣ навъ, чӣ хел, чӣ тавр, чӣ тарз.

Ман ҳам чу ту ишқи ёр дорам,
Бингар, ки чӣ сон қарор дорам. *Шоҳин*

**ҳар чӣ** ҳар чиз; **ҳар чӣ тамомтар** комил, пурра; хеле.

Сулаймонхоҷа ба шитоби ҳар чӣ тамомтар аз дар даромад. *Садри Зиё*

**ЧӮБ** چوب **1.** дарахт.

Рутаб н-оварад чӯби харзаҳра бор,
Чӣ тухм афканӣ, бар ҳамон чашм дор. *Саъдӣ*

**2.** қисмҳои сахту ғафси тана ва бозуҳои дарахт, ки баъд аз афтондану буридан барои сӯзишворӣ ва бинокорӣ ба кор меравад.

Шамсулмулк фармуд, то аз ҳисор оташ андохтанд ва сари манора аз чӯб буд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Зоҳидонро бахшише аз боғи айши бода нест,
Метавон ин қавмро чун чӯби хушки ток сӯхт.
*Мулҳам*

**3.** таёқ, калтак.

Ба дасти ғуломони масташ диҳам,
Ба чӯби шубонӣ шикасташ диҳам. *Низомӣ*

Бизан чӯбаш, ки дузд аст он сари зулф!
Ба даст ар нест чӯбат, шонае ҳаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**чӯби говрон** халачӯби говронӣ.

Як раҳ ба пушту паҳлуи худ ҳам нигоҳ кун,
Аз хотири ту рафта магар чӯби говрон? *Сайидо*

**чӯби сандал** чӯби дарахти сандал, ки барои хушбӯй месӯзонанд.

Маро аз чӯби сандал, эй табибо, нест беҳбудӣ,
Макаш имрӯз чун роҳатпарастон дарди сар аз ман.
*Сайидо*

**чӯб хӯрдан** шатта хӯрдан, зада шудан бо чӯб.

Харе чӯб мехӯрд бар ҷои чӯ (ҷав),
Хар афтоду ҷон доду харбанда рӯ. *Низомӣ*

◇ **чӯби ёсо** чӯби ҷазо; зарби тозиёна, шаттаю шаллоқ; **чӯби хушк** а) чӯбе, ки намаш паридааст; б) *кинояаз* дор.

Ҳар кӣ аз эшон ба ҳаво кор кард,
Бар сари чӯби хушк андар ҳавост. *Фаррухӣ*

**чӯби ясоқ** чӯби сиёсат, чӯбдасти ҷазо.

Адаб кардаш аввал ба чӯби ясоқ,
Бифармуд аз гарданаш то ба соқ,
Ба ибрат маҳосин зи рӯяш сутурд,
Дар он анҷуман обрӯяш бибурд. *Ҳотифӣ*

**чӯб бар нақора кардан** *кинояаз* ошкор кардан, фош кардан, овоза кардан.

Тахи нақора кун, эй муҳтасиб, гуноҳи маро
В-агарна айби туро чӯб бар нақора кунам. *Шоҳин*

**ЧӮБА** چوبه **1.** *ниг.* чӯб 2; **2.** чӯбчаи тир; дастаи чӯбини байрақ ва ғ.

Султон деҳқонро гуфт: Бел бардор! Бел бардошт, чӯбаи тир аз бел гузаронд ва то сӯфор дар хок нишаст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ё қомати тӯлонии ту чӯбаи байрақ,
Дастор бар он чун алави байрақи Кова. *Ҳайрат*

**3.** тир.

Дуре ҳам бароад зи чандин садаф,
Зи сад чӯба ояд яке бар ҳадаф. *Саъдӣ*

**ЧӮБАК** چوبک **1.** навдаи дарахт.

Ҳар чӯбаке, ки хушк ҳамебуд, шуд ратиб. *Рӯдакӣ*

**2.** шақшаққаи посбони шаб, чӯбе, ки сардори посбонон ба тахтае ё таблаке мезад ва садо мебаровард, то ки посбонони дигарро хоб набарад.

Эй дили бехоби мо, з-ин эминем,
Чун ҷарас бар бом чӯбак мезанем. *Румӣ*

Чу бар чӯбаки посбон чанг зад,
Басо таъна, к-он лаҳза бар ҷанг зад. *Хоҷу*

**ЧӮБАКЗАН** چوبک‌زن посбони чӯбакзананда; *ниг.* **чӯбак 2.**

Адл бошад посбони комҳо,
Не ба шаб чӯбакзанон бар бомҳо. *Румӣ*

**ЧӮБАКЗАНӢ** چوبک‌زنی посбонии шаб бо задани чӯбак; *ниг.* **чӯбак 2.**

Кунад пайваста бар айвони қадраш
Зуҳал чӯбакзанӣ, Маҳ посбонӣ. *Убайди Зоконӣ*

Ҳама шаб кӯбиши синаст корам,
Бад-ин чӯбакзанӣ поси ту дорам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧӮБДАСТ‖ЧӮБДАСТӢ** چوبدست‖چوبدستی чӯбе, ки ба даст гирифта мегарданд, асо, калтак.

Шубонон, ки охупарастӣ кунанд,
Зи тираш ҳама чӯбдастӣ кунанд. *Низомӣ*

Ҳадису ваъз кам аз чӯбдасти Барзу нест,
К-аз ӯ шақиқаи Исфандиёр мешиканад. *Шоҳин*

**ЧӮБИН** چوبین аз чӯб сохташуда.

Зи беқувватӣ аспҳо зери по
Наҷунбанд чун аспи чӯбин зи ҷо. *Сайидо*

◇ **ин чӯбини дижи зангорхӯрд** *кинояи аз* фалак.

Зери ин чӯбин дижи зангорхӯрд
Ҳар саҳаргаҳ ҳафт хон хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**ЧӮЗА** چوزه чӯҷа, бачаи мурғ, бачаи мокиён.

Дил чӣ парад, то зи фалак нагзарад,
Чӯза, ки дар байза бувад, чун парад? *Хисрави Деҳлавӣ*

Чун ин сон байзаи мурғро дар ҳарорати муносиби ҳарорати синаи мурғ тарбият намояд, чӯзаи бисьёр ба як дафъа ҳосил шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ЧӮК I** چوک мурғест, ки гӯё худро аз дарахт овехта фарьёд мекардааст, мурғи ҳақгӯй.

Чӯк зи шохи дарахт хештан овехта,
Зоғи сияҳ бар ду бол ғолия омехта. *Манучеҳрӣ*

Обӣ магар чу ман зи ғами ишқ зард гашт,
В-аз шох ҳамчу чӯк биёвехт хештан. *Баҳромӣ*

**ЧӮК II** چوک *ниг.* **чук.**

**ЧӮПОН** چوپان галабон, посбони рама.

Гоҳ сулҳ мекунӣ ту ба чӯпону гоҳ ҷанг,
Гургоштист кори ту пайваста бо шубон. *Сайидо*

**ЧӮПОНӢ** چوپانی кор ва амали чӯпон.

Накунад ҷаврпеша султонӣ,
Ки наояд зи гург чӯпонӣ. *Саъдӣ*

# Ш

**Ш** ҳарфи бисту шашӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ش; *ниг.* **шин.**

**ШААФ** *а.* شعف **1.** шодӣ, хурсандии аз ҳад афзун.

Чун хилофат бар ту арз кунанд, ту шааф манамой. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** шефтагӣ, шайдоӣ, мафтунӣ, ошиқии гузаро.

**ШАБ** شب **1.** муддати муайян аз фурӯ рафтани офтоб то баромадани он; *муқобили* **рӯз 1.**

Ҳаргиз набувад, ки чун офтоб бароад, шаб бувад. *Ибни Сино*

Зи фикри шутур сорбон шуд хароб,
Шабу рӯз кунҷора бинад ба хоб. *Сайидо*

**шаби анбарин** шаби тираю торик; **шаби дайҷур** шаби бисьёр торик, шаби тира.

Чу посе аз шаби дайҷур бигзашт,
Аз он дар шоҳи дилранҷур бигзашт. *Низомӣ*

**шаби доҷ** шаби тираву торик, шаби зулмонӣ.

Шабе пеш кардам, чӣ гуна шабе?
Ҳаме аз шаби доҷ ториктар. *Дақиқӣ*

**шаби дӯшин** шаби гузашта.

Гарчи шабҳои васл буд хушам,
Шаби дӯшин зи шакли дигар буд. *Анварӣ*

**шаби моҳ** шаби маҳтоб, маҳтобшаб.

Эй ки дар омадани хеш ҳиҷобе дорӣ,
Гар шаби моҳ наёӣ, ба шаби тор биё. *«Хизонаи омира»*

**шаби фарруҳ** а) шаби муборак; б) номи яке аз мақомҳои сигонаи Борбад ва Накисо, ки дар ҳузури Хисрави Парвиз хондаву навохта мешудааст.

Чу дар дастон «Шаби Фарруҳ» кашидӣ,
Аз он фархундатар шаб кас надидӣ. *Низомӣ*

**шаби шароб** шаби махсуси майхӯрӣ.

Ба роҳати нафасе ранҷи пойдор маҷӯй,
Шаби шароб наярзад ба бомдоди хумор. *Саъдӣ*

**шаби ялдо** дарозтарин шаби зимистон.

Кирми шабтобро шаби ялдо
Дар буни чаҳ зиё фиристодӣ. *Хоқонӣ*

**шабат хуш бод!** шабат ба хайр!

Зи ҷӯши хуни дил чун боз гуфтам,
Шабат хуш боду рӯзат хуш, ки рафтам. *Низомӣ*

Шабат хуш бод, эй боди саҳаргоҳ,
Ки овардӣ ҳавои зулфи он моҳ. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *кинояи аз* зулфи сиёҳ, зулфи мушкин, мӯи сиёҳ.

Нақше нигошт хатташ аз мушки суда бар гул.
Доме фиганд зулфаш бар рӯзи равшан аз шаб. *Анварӣ*

Зулфи ту менагузорад, ки бубинам рӯят,
Ё раб, ин шаб зи куҷо бар сари маҳтоб афтод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шаб дамидан** *киноя аз* сабзидани мӯй бар гирди лаб ва чеҳра.

Агар зи гӯшаи моҳи ту шаб дамад рӯзе,
Чӣ доғҳо зи ғамат бар дили хароб ниҳад.
*Бадри Чочӣ*

◇ **шаби барот** (*ё* **чак**) *д.* шаби понздаҳуми моҳи шаъбон, ки дар он шаб малоика гӯё ҳисоби умр ва тақсими ризқ мекардаанд.

Зан гуфт: Эй мард, имшаб шаби барот аст ва бароти ризқу умр ва хайру шар дар ин шаб муҷаддад мегардад. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Чароғон дар шаби чак ончунон шуд,
Ки гетӣ рашки ҳафтӯм осмон шуд. *Рӯдакӣ*

**шаби қадр** *д.* шаби бисту ҳафтӯми моҳи рамазон, ки дар он гӯё ҳамаи орзу ва дуоҳо қабул ва иҷро мешудааст.

Равшан нашавад шамъи муроде ба шаби қадр,
Ҷуз оташи он шамъ, ки дар анҷумани мост. *Махфӣ*

**шаб обистан аст, шаб чӣ зояд** *киноя аз* кас фардо чӣ воқиаҳо рӯй доданашро донистa наметавонад, ноумед набояд шуд.

Сайдгараш гуфт: шаб обистан аст,
Ин ғами якрӯза барои ман аст. *Низомӣ*

Фурӯ шуд рӯзам аз ғам, чанд гӯй,
Ки мекун хила, то шаб худ чӣ зояд. *Анварӣ*

**дар шаби тор ришта дар гуҳар кашидан** *киноя аз* даст задан ба кори душвори ношуданӣ.

Аз бахти тира бар ҳаваси дил намерасам,
Ин *ришта дар гуҳар ба шаби тор мекашам.* *Сайидо*

**ШАБА** I شبه шабона, шабина, дар вақти шаб.

Ҳам он гаҳ шаба Нӯзаронро бихонд,
Бифармуд, то тез лашкар биронд. *Фирдавсӣ*

**ШАБА** II||**ШАБАҲ** شبه **1.** санги сиёҳи барроқи нарм, мӯҳраи сиёҳ.

Ба ранги шабаҳ рӯю чун шир мӯй,
Ҷаҳон пур зи болою паҳнои ӯй. *Фирдавсӣ*

Ишқам зада ончунон бар ақл,
Охир нашиносам аз шабаҳ лаъл. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* сиёҳӣ, сиёҳрангӣ, тирагунӣ.

Дар дили шаб нолаи дилсӯз ҳаст,
Бар шабаҳи шаб гуҳари рӯз ҳаст. *Низомӣ*

Куҷо бувад шабаҳи хомаи ту чун шаби қадр,
Чӣ қадр бошад мар-лӯълӯи забарҷадро! *Муиззӣ*

**ШАБАК** شبک *шакли хурдӣ ва навозиши* **шаб.**

Рӯзаке ҳамнишини мо гардӣ,
Шабаке дар канори мо бошӣ. *Убайди Зоконӣ*

**ШАБАКА** *а.* شبکه **1.** панҷара, тирезаи мушаббак, тирезаи сӯрох-сӯрах аз сим ва чӯбу тахта.

Ҳотамро хиргоҳе буд, ки чиҳил шабака дошт.
*Авфӣ*

[Азрақӣ] эшонро [ғулому канизакро] дар ҳарами подшоҳ, ки миёни эшону подшоҳ шабакае беш ҳоил набуд, манзил дод. *Ҷомӣ*

**2.** тӯр.

**ШАБАФРӮЗ** شب‌افروز **1.** равшанкунандаи шаб, чироғонкунандаи шаб.

Зи гоҳи шом то субҳи шабафрӯз
Шудӣ дар хушдилӣ шабҳояшон рӯз.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Шабам зи шӯълаи шамъу чароғ мустағнист,
Чунин ки машъалаи оҳи ман шабафрӯз аст. *Ҷомӣ*

Шабафрӯзе чу маҳтоби ҷавонӣ,
Сияҳчашме чу оби зиндагонӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** кирми шабтоб.

**ШАБАФРӮЗӢ** شب‌افروزی**: шабафрӯзӣ кардан** шабро равшан кардан, чироғон кардани шаб.

Ба як ханда ғарат ёбам чу маҳтоб,
Шабафрӯзӣ кунам чун кирми шабтоб. *Низомӣ*

**ШАБАЪ**||**ШАБЪ**||**ШИБАЪ** *а.* شبع серӣ.

Дур бувад ҳирсу тамаъ аз шабаъ,
Гурсиначашманд ҳуруфи «тамаъ». *Ҷомӣ*

Хӯрдани нон ниҳод шарти шабаъ,
Хавфу уммед шарти зӯҳду вараъ. *Ҷомӣ*

Абдулазиз гуфт: Ё Або-Саид, чаро чизе намехӯрӣ? Муслима ҷавоб дод, ки шабаъ ҳосил шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ШАБАҲ** I شبه *ниг.* **шаба** II.

**ШАБАҲ** II *а.* شبح сиёҳии шакли чизе ё касе, ки аз дур дида мешавад; сиёҳ, суроб.

Дар ҳама зеҳнҳо ба қавли асах,
Айни ашьё бувад, на зиллу шабаҳ. *Ҷомӣ*

**ШАБАҲРАНГ** شبه‌رنگ сиёҳранг.

Шабаҳрангу кӯҳпайкару мушкдум,
Парирӯю оҳутагу гӯрсум. *Асадӣ*

Банд асту гиреҳ сар ба сар он зулфи шабаҳранг,
Чун ҳӯду зиреҳ хурду ҳама ҳалқаи ӯ танг. *Ломеӣ*

**ШАББЕДОРӢ** شب‌بیداری дар шаб бедор будан, бедорхобӣ, шабзиндадорӣ.

Зи шаббедории ман то саҳар чашмаш куҷо донад,
Ки аз шаб то саҳар коре ба ҷуз хуфтан намедонад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАББӮ(Й)** شب‌بو(ی) гулест, ки шабона бӯяш зиёдтар мешавад.

Хоре, ки ба ман дархалад андар сафари Ҳинд,
Беҳ, чун ба ҳазар дар кафи ман дастаи шаббӯй.
*Фаррухӣ*

**ШАБГАРД** شب گرد **1.** дар шаб гарданда, шабона гардишкунанда.

Такья бар ахтари шабгард макун, к-ин айёр
Тоҷи Ковус рабуду камари Кайхисрав. *Ҳофиз*

**моҳи** (*ё* **маҳи**) **шабгард** а) моҳи осмонпаймо.

Занад лофе ба он рух моҳи шабгард,
Надонад, к-аз пиёда рух зиёд аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

Шабе аз шаб чу посе чанд бигзашт,
Маҳи шабгардро шуд азми шабгашт. *Ҳилолӣ*

б) *киноя аз* Зулайхо, ошиқи Юсуф.

Равон шуд ҳамчу сарви нозу доя
Фитон-хезон зи дунболаш чу соя,
Ба зиндон чун расид он моҳи шабгард
Ниҳонӣ мири зиндонро талаб кард. *Ҷомӣ*

**2.** посбони шабрав.

Нашуд ҷуз сӯхтан аз кӯчагардӣ ҳосили умрам,
Ба шаҳри тирабахтӣ машъали шабгардро монам.
*Сайидо*

**ШАБГАҲ** شبگه нишемангоҳи шабона, ҷои шабгузаронӣ.

Шабгаҳе карданд аҳли корвон
Манзил андар мавзеи Кофирситон. *Румӣ*

**ШАБГИР** شبگیر **1.** охири шаб, саҳаргоҳ.

Дигар рӯз шабгир, ҳам пурхумор
Биёмад Таҳамтан, биёрост кор. *Фирдавсӣ*

Чун вақти шабгир омад, ... хостанд, ки равон шаванд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** равона шудан, раҳсипор шудан дар аввали саҳар; сафар дар нимаи дуйӯми шаб, қарибии субҳ.

То маро моҳи мусофиргаштае саргашта сохт,
Чун ситора ашки ман шабгирҳо бисьёр кард. *Мушфиқӣ*

Маро ду ҳафта аз ин пеш дар раҳи шабгир
Зи хона ҷониби гармоба уфтод масир. *Савдо*

**3.** шабона, дар вақти шаб (то саҳаргоҳ).

Бо дили сангинат оё ҳеҷ даргирад шабе
Оҳи оташбору сӯзи синаи шабгири мо? *Ҳофиз*

Тавон бас кор дар шабгир кардан,
Ки рӯзаш кам тавон тадбир кардан. *Ҷомӣ*

**нолаи шабгир** нолаи шабона (то саҳаргоҳ).

Санамо, бо ғами ишқи ту чӣ тадбир кунам,
То ба кай дар ғами ту нолаи шабгир кунам. *Ҳофиз*

Саҳаргаҳ чун шавад азми раҳилат,
Мабош аз нолаи шабгир ғофил. *Ҷомӣ*

◇ **бодаи шабгир** сабӯҳӣ, шароби сабӯҳие, ки бештар барои дафъи хумор менӯшанд.

Ошиқеро, ки чунин бодаи шабгир диҳанд,
Кофири ишқ бувад, гар нашавад бодапараст. *Ҳофиз*

**ШАБГИРГОҲ** شبگیرگاه саҳаргоҳ.

Ба шабгиргоҳи хурӯши хурӯс,
Зи ҳар сӯ ҳамехост овои кӯс. *Фирдавсӣ*

**ШАБГИРӢ** شبگیری мансуб ба шабгир; **боди шабгирӣ** боди шабгирона, насим ва шамоли латифи саҳаргоҳӣ.

Ало, эй боди шабгирӣ, ба гулбарги баногӯшаш,
Маҷнунбон зулфи занҷирӣ, ки ман девона ҳоҳам шуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАБГУН** شبگون шабранг, ба ранги шаб, сиёҳ, тира.

Ҳаво тира гашт аз фуруғи дирафш,
Табархуну шабгуну зарду бунафш. *Фирдавсӣ*

Ҳаме хоҳам парешонии ман бар рӯи рӯз афтад,
Худоро, бар узори худ маяфган зулфи шабгунро. *Восифӣ*

**ШАБДЕЗ** شبدیز **1.** номи аспи Хисрави Парвез, ки сиёҳранг будааст.

Накардӣ Рахшро Рустам хатар, гар сайри ӯ дидӣ,
На мар-Шабдезро Парвезу на Шабрангро Нӯъмон. *Ломеӣ*

**2.** *маҷ.* асп.

Пои шабдезаш, ту гӯӣ, пӯя аз оҳу гирифт,
Парри шоҳинаш, ту гӯӣ, қувват аз сарсар гирифт. *Муиззӣ*

**3.** *киноя аз* шаб.

Чу шабдезро наъли зар баст рӯз,
Даромад ба зин шоҳи гетифурӯз. *Низомӣ*

**шабдези шаб** *киноя аз* шаби торик.

Сӯи Аҷам рон, манишин дар Араб,
Ҷардаи рӯз инаку шабдези шаб. *Низомӣ*

**4.** номи яке аз навоҳои сигонаи Борбад.

Ҳар он шаб, к-ӯ гирифтӣ роҳи «Шабдез»,
Шуданди ҷумлаи офоқ шабхез. *Низомӣ*

**ШАБЕХУН||ШАБИХУН||ШАБОХУН** شبیخون||شبخون||شباخون шабона ба душман ногоҳон ҳамла овардан.

Ба сони шабехун яке размы сахт
Бисозем, то чун бувад ёр бахт. *Фирдавсӣ*

Дар миёни кӯҳҳо ҷое мӯҳкам бозталабем ва аз шабехун ва ҳуҷуми ногоҳ эмин шавем. *Авфӣ*

Тарсам аз он шаб ки шабихун кунанд,
Ғорат аз-ин доира берун кунанд. *Низомӣ*

**шабехун бурдан** шабона ба душман ҳуҷум овардан.

Агар ҳуфья даҳ дил ба даст оварӣ,
Аз он беҳ, ки сад раҳ шабихун барӣ. *Саъдӣ*

**шабехун задан** шабона ногаҳонӣ ҳуҷум кардан ба душман.

[Ҷабраил] бифармуд, то лашкар ба ҳуш бошанд, то сапедҷомагон берун наёянд ва бар мо шабохун назананд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**шабехун овардан** *ниг.* **шабехун бурдан.**

Ин гирьяи ман, ки шабравӣ пеша гирифт,
Тарсам, ки шабе бар ту шабихун орад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАБЕҲ** *а.* شبیه **1.** мушобеҳ, монанд, назир, моно.

Шудӣ, ҳар кас назар кардӣ ба сӯяш,
Шабеҳи иқди гавҳар мӯ ба мӯяш. *Нозим*

**2.** сурат, нақше, ки рассомон мекашанд.

Сурати дардам зи аҳволам чӣ мепурсӣ, мапурс,
Дар шабеҳам хомаи наққош шеван мекунад. *Матин*

**ШАБЗИНДАДОР** شب زنده دار **1.** шаббедор, бедорхоб, шабхез.

Шабафрӯзи шабзиндадорон туӣ,
Чароғи дилу нури ёрон туӣ. *Хоҷу*

**2.** *маҷ.* ошиқ; ошиқи бедорхоб.

Қадом оҳандилаш омӯхт ин оини айёрӣ,
К-аз аввал чун бурун омад, раҳи шабзиндадорон зад. *Ҳофиз*

Чунин к-аз бодаи ишрат ба хоби мастии шабҳо
Чӣ донӣ меҳнати беҳобии шабзиндадоронро. *Ҷомӣ*

**ШАБЗИНДАДОРӢ** شب زنده داری **1.** шаббедорӣ, бедорхобӣ, шабхезӣ.

Маро бе ту шабзиндадорӣ бувад,
Ту ёдам наёрӣ, чӣ ёрӣ бувад? *Шодӣ*

**2.** *маҷ.* бо азобу уқубат шабро ба сар бурдан.

Умрамон чун шамъ дар шабзиндадорӣ сарф шуд,
Ханда дорад субҳдам бар дидаи гирьёни мо. *Сайидо*

**ШАБИКА** *а.* شبیکه тӯри дом, тӯри сайёдӣ, ки бо он паррандаҳо, ҳайвонҳо, моҳӣ ва ғ. сайд мекунанд.

Пешво иблис буд ин роҳро,
К-ӯ шикор омад шабика чоҳро. *Румӣ*

**ШАБИСТОН** شبستان шабхона, хилватхона; ҳарамсаро; ишратхона, базмгоҳ.

Сӯхтам аз ғаму равшан нашуд ин нукта ҳанӯз,
Ки шаб он шамъи шакарлаб ба шабистони кӣ буд?
*Камоли Хуҷандӣ*

Бо чунин ҳусне, ки чашми ошиқон ёбад фурӯғ,
Офтоби базм ё шамъи шабистон хонамат? *Шоҳин*

Қомати дилҷӯи ӯ сарви гулистони кист,
Орази тобони ӯ шамъи шабистони кист? *Туғрал*

**ШАБИХУН** شبخون *ниг.* **шабехун.**

**ШАБКУК** شبکوک гадое, ки шабона бар болои манора, баландӣ, теппа ва дарахте баромада, як-як мардуми шаҳр ва ё маҳалларо номбар карда дуо мекардааст, то ки ба вай чизе садақа диҳанд.

Зиҳӣ ҷавфурӯшони гандумнамой,
Ҷаҳонгарду шабкуку хирмангадой! *Саъдӣ*

**ШАБКӮР** شب کور касе, ки дар шаб чашмаш намебинад.

Менабинӣ, аз он ки шабкӯрӣ,
Рӯз чун акли аблаҳон урӣ. *Саноӣ*

**ШАБНАВАРД** شب‌نورد: **чароғи шабнаворд** фонуси дастӣ.

Боз бахшад бинишам он моҳи фард,
Дар замон ҳамчун чароғи шабнаворд. *Румӣ*

**ШАБНАМ** شبنم рутубате, ки шабона ё саҳар ба рӯи сабзаҳо, гиёҳҳо, гулҳо ва ғ. мерезад.

Зи шабнами саҳарӣ ғунча бомдоду пагоҳ
Кушод пираҳан аз ҳам, бар офтоб андохт. *Ҷомӣ*

Чун ғунча, ки бишкуфад зи шабнам,
Чун захм, ки беҳ шавад зи марҳам. *Шоҳин*

**ШАБНИШИН** شب‌نشین дар шаб бедор нишананда; шабхез, шаббедор; *маҷ.* ошиқ.

Дар вафои ишқи ту машҳури хубонам чу шамъ,
Шабнишини кӯи сарбозону риндонам чу шамъ.
*Ҳофиз*

Ба субҳ овари шоми ҳар шабнишин
Ҳароратбари ҳар дили оташин. *Ҷомӣ*

**ШАБОБ** *а.* شباب ҷавонӣ; *муқобили* **шайб.**

Шабобу ёри мусоид хуш аст ҳар ду ба ҳам,
Мабур зи ёри мусоид ба рӯзгори шабоб! *Муиззӣ*

Рафт айёми шабобу фурсати пирӣ расид,
То куҷо бошад кунун аҳди ғазалхонӣ маро? *Туғрал*

**ШАБОВЕЗ** شب‌آویز: **мурғи шабовез** гӯё мурғе будааст, ки тамоми шаб ба як по истода фарьёд мекашидааст ва, ба ривояте, гӯё то чакраи хун аз гулӯяш начакад, хомӯш намешудааст; онро мурғи ҳақгӯй ҳам меноманд.

Ниҳода номи он шабранг шабдез,
Бар ӯ ошиқтар аз мурғи шабовез. *Низомӣ*

**ШАБОН||ШУБОН** شبان *шакли арабишудаи* **чӯпон.**

Душмании гургу шабон мустағнӣ аз баён аст. *Ҷомӣ*

Моли ғоратзада аз ҳокими деҳ бояд ҷуст,
Гургро нест гунаҳ, ҷурми шубон хоҳад буд.
*Сайидо*

**ШАБОНА** شبانه шабонгоҳӣ, вақти шаб.

Аз гирьяи шабона сарам дард мекунад,
Ё раб, ки ин шароб зи хумхонаи кӣ буд?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАБОНАРӮЗ||ШАБОНРӮЗ** شبانه‌روز||شبانروز муддати як шабу рӯз, 24 соат.

... Бифармуд, то оташ андар шаҳр заданд ва се шабонарӯз шаҳр бисӯхт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Шаҳ шабонрӯз шуд, ки аз мастӣ
Боз нашнохтаст рӯз аз шаб. *Анварӣ*

**ШАБОНГОҲ||ШАБОНГАҲ** شبانگاه||شبانگه шаб, ҳангоми шаб; шабона.

Хунук он кас, ки бомдод гурусна хезад ва шабонгоҳ гурусна хуспад. *Аттор*

Чархам ҳама тан ба посбонӣ
Чашм аст шабонгаҳ, ар бидонӣ. *Шоҳин*

**ШАБОНЗОДА||ШУБОНЗОДА** شبان‌زاده писари чӯпон, чӯпонзода; чӯпонбача.

Шабонзодаеро чунон дар канор
Бигирию аз кас наёядт ор. *Фирдавсӣ*

**ШАБОНРӮЗ** شبانروز *ниг.* **шабонарӯз.**

**ШАБОРӮЗӢ** شباروزی: **даври шаборӯзӣ** мурури замон, гузаштани вақт.

Бубин ғаври даври шаборӯзияш,
Ба хуршеду маҳ оламафрӯзияш. *Ҷомӣ*

**ШАБОХУН** شباخون *ниг.* **шабехун.**

**ШАБОШАБ** شباشب дар вақти шаб, шабона, нисфи шаб, пеш аз саҳари баланд.

Ҳасани Басрӣ... шабошаб байрақҳои рангин сомон дод ва субҳи рӯзи дигар дамомаи ҷанг зада кӯч кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ШАБОШОБ** شباشاب фаш-фашкунон паридани тир, садои тез рафтани тир.

Шабошоби пайкони алмосгун
Ба ҳар сӯ равон карда селоби хун. *Шодӣ*

**ШАБОҲАНГ** شباهنگ **1.** ситораи Сириус, ки онро ситораи Корвонкаш низ мегӯянд.

Шаҳи шарқ бар кӯҳ кашида செродиқ,
Дамида Шабоҳанг аз субҳи козиб. *Манучеҳрӣ*

Гаҳи сабӯҳи ту ромишгарони маҷлиси ту
Кашида то ба Шабоҳанг чангро оҳанг. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* шабонгоҳ, шаб.

Шабоҳанг чун барзад аз кӯҳ дуд,
Бар оҳанги шаб мурғ дастон намуд. *Низомӣ*

**ШАБОҲАНГОМ** شباهنگام шабона, вақти шаб, дар шаб.

Шабоҳангом, к-аз саҳрои андӯҳ
Расидӣ офтобаш бар сари кӯҳ... *Низомӣ*

**ШАБОҲАТ** *а.* شباهت шабеҳ будан, монанд будан, монандӣ.

Агар рӯҳи одамӣ... ба ҷаҳду риёзату тоат кӯшад, шабоҳат ба уқул ва нуфуси муҷаррада пайдо мекунад. *Аҳмади Дониш*

**ШАБПАЙМО** شب‌پیما **1.** шабгард, дар вақти шаб гарданда, роҳпаймо дар шаб.

Моҳи шабпаймо, ки олам хӯшачини ҳусни ӯст,
Донае монанди холи ӯ надорад хирманаш. *Исмат*

**2.** *маҷ.* он кӣ шаби дароз аз ишқ ва ҳиҷрони ёр бесабр ва беқарор қадам мезанад, шаббедор, ошиқи шабзиндадор.

Мо ба фарьёд омадем аз нолаи шабҳои хеш,
Пурсише мекун зи ранҷурони шабпаймои хеш.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ШАБПАР** شب‌پر *ниг.* **шабпара.**

Ғунуданд мурғон ба атрофи шох,
Бипаррид шабпар зи сӯрохи кох. *Шодӣ*

**ШАБПАРА||ШАБПАРРА** شب‌پره хаффош.

Шабпара гар васли офтоб нахоҳад,
Равнақи бозори офтоб накоҳад. *Саъдӣ*

Васли хуршед ба шабпарраи аъмо нарасад,
Ки дар он оина соҳибназарон ҳайронанд. *Ҳофиз*

**ШАБПАРАК** شب‌پرک *ниг.* **шабпара.**

Шабпарак аз гунбади фирӯзагун,
Рафт зи парвоз ба гунбад дарун. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАБПАРРА** شب‌پره *ниг.* **шабпара.**

**ШАБПӮШ** شب‌پوش кулоҳи шабпӯшӣ, шабпӯшак.

Сад рӯҳ барангехта аз домани курта,
Сад рӯз барафрӯхта аз гӯшаи шабпӯш.
*«Калила ва Димна»*

**ШАБРАВ** شب‌رو **1.** дар шаб роҳ раванда, роҳпаймои шабона.

Шабравонро шугуфта деҳ чароғ,
Тозарӯ бош чун шугуфаи боғ. *Низомӣ*

Мӯҳр бар номаи висол ниҳод,
Номаро бо Хаёли шабрав дод. *Мушфиқӣ*

**2.** дузди шабрав, касе, ки шабона ба дуздӣ машғул мешавад; айёр.

Яке гуфт, к-ин бандиён шабраванд,
Насиҳат нагиранду ҳақ нашнаванд. *Саъдӣ*

Ишрати шабгир кун, май нӯш, к-андар роҳи ишқ
Шабравонро ошноихост бо мири асас. *Ҳофиз*

**3.** *ниг.* **шабпаймо 2.**

Дармадузд он рӯи моҳ аз шабравон,
Сар макаш з-ин ҷӯй, эй оби равон! *Румӣ*

**ШАБРАНГ** شبرنگ **1.** шабгун, сиёҳранг, тирагун.

Гуфтам, эй шоми ғарибон, турраи шабранги ту
Дар саҳаргоҳон ҳазар кун, чун бинолад ин ғариб.
*Ҳофиз*

Нӯки хомаи шабранги ин тоифа андалеби хазордастон аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Хушам аз накҳати зулфи каҷи шабранги пурчинаш,
Димоғам кай хавои савсану майли суман дорад?
*Туғрал*

**бораи шабранг** аспи сиёҳранг.

Инони бораи шабранг бартоб,
Шитобон рав ба раҳ чун тири партоб.
*Фахриддини Гургонӣ*

**2.** номи аспи Нӯъмон ибни Мунзир (яке аз подшоҳони араб дар даври Сосониён).

Накардӣ Рахшро Рустам хатар, гар сайри ӯ дидӣ,
На мар-Шабдезро Парвизу на Шабрангро Нӯъмон.
*Ломеӣ*

**3.** *маҷ.* аспи сиёҳранг.

Ба шабранге расӣ, Шабдез номаш,
Ки сарсар дарнаёбад гарди гомаш. *Низомӣ*

Куҷо шуд он, ки шабрангат ба ҷавлон омадӣ ҳар сӯ,
Ки то дар дидаи бахтам кашидӣ кӯҳли бедорӣ.
*Исмат*

**ШАБТОБ** شب‌تاب дар шаб тобанда, дурахшанда, равшанкунандаи шаб; **гавҳари шабтоб** а) гавҳари дар шаб фурӯзон, гавҳари аълосифат.

Гавҳари шабтоб гардад моҳ дар ҷавфи садаф,
Лаъли руммонӣ шавад хуршед дар аҷзои кон.
*Зулфиқор*

б) *кинoя аз* ситора.

Чарх пур гавҳари шабтоб шуд аз гирьяи мо,
Моҳ дар ҳола ба гирдоб шуд аз гирьяи мо. *Соиб*

**кирми** (*ё* **кирмаки) шабтоб** кирми хурде, ки моддаи фосфории рӯи баданаш дар торикӣ аз худ рӯшноӣ медиҳад.

Шаб зимистон буду каппӣ сард ёфт,
Кирмаке шабтоб ногоҳӣ битофт. *Рӯдакӣ*

Аҳли сурат, ки худорой бувад, сӯхтанист,
Кирми шабтоб дигар бошаду парвона дигар.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАБФУРӮЗ** شب‌فروز *ниг.* **шабафрӯз.**

Эй боди субҳ, он гули серобро бипурс,
В-он моҳи шабфурӯзи ҷаҳонтобро бипурс. (1) *Ҷомӣ*

**гавҳари шабфурӯз** гавҳаре, ки дар шаб метобад, нур медиҳад; гавҳари аълосифат.

Қиссаи ишқ худ равад пеши фусурдагон, вале
Сангтарош кай харад гавҳари шабфурӯзро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**кирмаки** (*ё* **кирми) шабфурӯз** кирми шабтоб.

Магар дида бошӣ, ки дар боғу роғ
Битобад ба шаб кирмаке чун чароғ?
Яке гуфташ: Эй кирмаки шабфурӯз,
Чӣ будат, ки берун наёӣ ба рӯз? *Саъдӣ*

**ШАБХЕЗ** شب‌خیز **1.** касе, ки барои ибодату намоз шабона аз хоб бархезад; шаббедор.

Азизе дар ақсои Табрез буд,
Ки ҳамвора бедору шабхез буд. *Саъдӣ*

**2.** *маҷ.* ошиқи шаббедор.

**ШАБХЕЗӢ** شب‌خیزی шаббедорӣ, шабзиндадорӣ; *маҷ.* ошиқӣ.

Дило, дар мулки шабхезӣ гар аз андӯҳ нагрезӣ,
Дами сӯҳбат башоратҳо биёрад з-он нигор охир.
*Ҳофиз*

**ШАБХОНА** شبخانه хобгоҳ, ҷое, ки камбағалони бехонумон шабро дар он ҷо мегузаронанд.

Бино карду нон доду лашкар навохт,
Шаб аз баҳри дарвеш шабхона сохт. *Саъдӣ*

**ШАБХУН** شبخون *ниг.* **шабехун.**

Ҳар куҷо мавҷи ғами ишқи ту шабхун дорад,
Пои худ ақл аз он силсила берун дорад. *Махфӣ*

**ШАБЧАРА** شب‌چره меваҳои хушконида, ки дар шабнишинӣ мехӯранд.

Нуқлу хурмо ба дасти худ сара кард,
Номзад аз барои шабчара кард ... *Ҷомӣ*

**ШАБЧАРОҒ** شبچراغ дурахшанда, тобон; **гавҳари шабчароғ** гавҳари дурахшони қиматбаҳо, ки шабона равшанӣ медиҳад.

Бар он ҳар яке гавҳари шабчароғ
Дурахшанда ҳар як чу дар шаб чароғ. *Хоҷу*

◇ **шабчароғи муғон** *киноя аз* шароб.

Биё, соқӣ, он шабчароғи муғон,
Биёвар ба ман, бармаёвар фиғон. *Низомӣ*

**ШАБЪ** *а.* شبع *ниг.* **шабаъ.**

**ШАБЬЁЗА** شب یازه шабпарак (шапалак), хаффош.

Ту шаб ой, ниҳон буви ҳама рӯз,
Ҳамчунонӣ яқин ки шабьёза. *Фароловӣ*

**ШАБҲАНГОМ** شبهنگام вақти шаб, ҳангоми шаб.

Шабҳангом аксари ҳамроҳон гурусна, савориҳо беҷав монда, нон ва таом ва отьёмӣ ба талаву тороҷ рафта. *Аҳмади Дониш*

**ШАВ** شو: **шав гирифтан** рамидан; ҳаросидан.

Он чунон тунд, ки гар сояи қамчӣ афтад
Ба суринаш, чу ғазоли хутанӣ гирад шав. *Шоҳин*

**ШАВБ** *а.* شوب омехтан, омезиш; *маҷ.* олоиш, олудагӣ.

Чист ихлос он, ки касбу амал.
Пок созӣ зи шавби нафси дағал. *Ҷомӣ*

**ШАВВОЛ** *а.* شوال моҳи даҳӯми соли қамарии ҳиҷрӣ.

Мансур ибни Нӯҳ ба мулк бинишаст андар моҳи *шавволи соли сесаду панҷоҳ.* *«Таърихи Наршахӣ»*

**ШАВКАТ** *а.* شوکت **1.** қудрат, қувват; ҷоҳу мартаба, бузургворӣ ва ҷалолат; ҳашамат, эътибор.

Ба кӯҳ сӯҳбати Фарҳод баски сангин буд,
Шикасти шавкати Парвез аз он таҷаммул кард. *Мушфиқӣ*

Як тан, агарчи ба зӯру шавкат зиёда бошад, бо бисьёрӣ барнаёяд. *«Нигори дониш»*

Бибар бо хеш лашкар низ ҳамроҳ,
Биёро дастгоҳи шавкату ҷоҳ. *Ҳозиқ*

**2.** *маҷ.* ҳайбат.

Ғунча ҳар барги тараб, к-аз шавкати дай мену- хуфт,
Кард бо боди баҳорӣ як ба як изҳори гул. *Ҷомӣ*

**ШАВЛА** شوله *ниг.* **шӯла.**

**ШАВОИБ** *а.* شوائب *ҷ.* **шоиба.**

Манзумоти муншаоташ монанди лаъли баҳри Уммон аз шавоиби айбу манқасат пероста. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Ба мазҳаби уқало аз шавоиби тӯҳмат дур гардӣ. (2) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШАВОМИХ** *а.* شوامخ *ҷ.* **шомих; шавомихи ҷибол** ҷойҳои баланди кӯҳ.

[Каюмарс] ба ҷанги тоифае аз девон, ки дар шавомихи ҷибол макон доштанд, таваҷҷӯҳ намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАВОРЕЪ** *а.* شوارع *ҷ.* **шореъ.**

Навбате баъд аз шом дар шорее аз шавореъ мерафтам. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Дар шавореъ дар ҳар панҷ курӯҳ ду аспи роҳвор ... муқаррар буданд. (1) *«Таърихи Фаришта»*

**ШАВОҒИЛ** *а.* شواغل *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **шоғил** 1,2.

Баёнӣ ... баъд аз вафоти султон тарки шавоғили дуньявӣ карда. (2) *«Оташкада»*

**2.** монеаҳо, боздорандаҳо.

Ҳабли шавоғилро ба теғи инобат қатъ кунем. *Авфӣ*

... Ва шавоғил ва мавонеи ҳол ҳоил шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАВОҲИД** *а.* شواهد *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **шоҳид** 1,2; **2.** далелҳо; мисолҳо.

Баъзе шавоҳид, ки баъди таҳрири рисола ба назар даромад, низ илҳоқ мепазирад. *«Хизонаи омира»*

**ШАВОҲИҚ** *а.* شواهق: **шавоҳиқи ҷибол (ё ҷабал)** баландиҳо, қуллаҳои кӯҳ.

Ильёс аз хавфи кафара ба шавоҳиқи ҷибол таваҷҷӯҳ фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва он мардум, ки дар шавоҳиқи ҷабал буданд, хамирҳо овардаид. *Аҳмади Дониш*

**ШАВУОЙ** شووای рафтуой, рафтуомад; ҳаракати доимӣ.

Ҳама з-ин куббаи баланд чу дурҷ
Дар шавуой з-ин дувоздаҳ бурҷ. *Саноӣ*

Ҳама аз ҷоҳу мол дар шавуой,
Ҳама юсуффурӯши нобиной. *Саноӣ*

**ШАВӢ** *а.* شوی гӯшти бирьён; бирьёншуда, бирьён.

Агар зи ҳайбати ту оташе барафрӯзанд,
Бар осмон-бар исторагон шаванд шавӣ. *Манучеҳрӣ*

Монда ақл аст бе нону шавӣ,
Нури ақл аст, эй писар, ҷонро ғизӣ. *Румӣ*

**ШАВҚ** *а.* شوق орзумандӣ, майли калон, рағбати бисьёр, мунтаҳои орзуи нафс.

Шавқи лабат бурд аз ёди Ҳофиз
Дарси шабона, вирди саҳаргоҳ. *Ҳофиз*

Чу гардад шавқи васл афзун, чӣ ҷои таън, агар Маҷнун
Ба бӯи ҳавдаҷи Лайлӣ фитад дунболи маҳмилҳо? *Ҷомӣ*

Мушфиқӣ, рӯзе, ки бояд чашм пӯшид аз ҷаҳон,
Орзӯи дидану шавқи нигоҳаш доштам. *Мушфиқӣ*

**шавқу шааф** майлу ҳавас, ишқу муҳаббат.

Дар он мартаба на шавқу шааф уфтад ба чизе ва на рағбат ба ҳаззе аз ҳузузи инсонӣ. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ШАВҲАР** شوهر марди зандор, ҷуфти зан, ҳамсари зан.

Ту хуш ба падар нишину модар,
Дар кунҷи фироқу доғи шавҳар. *Шоҳин*

**шавҳар кардан** шӯй гирифтан, ба шӯй (шавҳар) расидан.

Шавҳар кардан на кори ман буд,
Қоре на ба ихтиёри ман буд. *Ҷомӣ*

**ШАГО** شگا тирдон, тиркаш.

Ба тири ғамза дили ошиқон шикор кунад,
Аҷабтар он, ки ба тире, ки аз шаго на ҷудост. *Бӯабдуллоҳи Адиб*

**ШАГОЛ** شگال *ниг.* **шағол.**

**ШАДИД** *а.* شديد сахт, қавӣ; бошиддат.

Муҳассилони шадид ва амалдорони палид ин луқмаро аз ӯ дарработянд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Оламе з-ин навост масти фиғон,
Ки шадид аст захми теғи забон. *Бедил*

**ШАДИДА** *а.* شديده сахтӣ, бадбахтӣ.

**ШАДИДУЛҲАР(Р)** *а.* شديدالحر сахт гарм, аз ҳад зиёд гарм, тафсон.

Дар рӯзи шадидулҳар ҷанозаи он ҳазратро бардоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАДОИД** *а.* شدائد *ҷ.* **шадида.**

Таҳаммуле, ки бар... шадоид дошт... дасти умед ба домани матлуб расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Маро дар ин ҳафт сол ба анвои шадоиду миҳан мубтало сохтӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Бар ҷонат ин шадоид оварда фаҳми қосир.
Бар ризқат ин нақоис оварда табъи коҳил. *Савдо*

**ШАДҚ||ШИДҚ** *а.* شدق кунҷи даҳан.

Чун ба қавми худ расид он муҷтабо,
Шадқи ӯ бигрифт, боз ӯ шуд асо. *Румӣ*

**ШАЁТИН** *а.* شياطين *ҷ.* **шайтон.**

Ӯ худ аз аъвони шаётин аст ва ҳама афъол ва кирдор ва гуфтори ӯ феъли шайтон бувад. (1)
*Аҳмади Дониш*

**ШАИР** *а.* شعير ҷав.

Шаире з-он шиори ту намондаст,
В-агар тозӣ надонӣ, ҷав намондаст. *Низомӣ*

Таоми эшон шаир бувад ва зуррат ва хурмо аз атроф бад-он ҷо меоваранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАЙБ** *а.* شيب сафед шудани мӯй, мӯйсафедӣ; пирӣ; *муқобили* **шабоб.**

Замони шайб наёяд зи дасти ту коре,
Инони шоҳиди мақсуд дар шабоб бигир.
*Заҳири Форьёбӣ*

Мирзо Улуғбек... ҷиҳати ҳурмати шайб ва риояти маҳалли ӯ вайро истиқбол фармуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ШАЙБАТ** *а.* شيبت сафедӣ; сафедии мӯй.

Шӯълаи барқи рӯзи нав иззаташ аз муборакӣ
Қуллаи барфи субҳдам шайбаташ аз муаттарӣ.
*Хоқонӣ*

**ШАЙД** *а.* شيد ҳила, макр, фиреб, риё, тазвир.

Суви масҷид овард дуккони шайд,
Ки дар хона камтар тавон ёфт сайд. *Саъдӣ*

Ҳофиз, ба ҳаққи Қуръон, к-аз шайду зарқ боз ой,
Бошад, ки гӯи айше дар ин ҷаҳон тавон зад.
*Ҳофиз*

**ШАЙДО** شيدا **1.** ошуфта ва девона; ошиқи гузаро.

Накард ин дӯстӣ бар доя пайдо,
Агарчи гашта буд аз ишқ шайдо.
*Фахриддини Гургонӣ*

Карашмаҳои ғазолони маст мебахшад
Фароғат аз ду ҷаҳон ошиқони шайдоро. *Ҷомӣ*

Теғ бар ҷони мани бедили шайдо чӣ занӣ,
З-он бияндеш, ки пайваста ту дар ҷони манӣ.
*Исмат*

**шайдо кардан** ошуфта ва парешон кардан аз ишқу муҳаббат.

Моҳи ҳилолабрӯи ман, ақли маро шайдо макун,
Ғамзазанон з-ин сӯ маё, оҳанги ҷони мо макун!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* ҳайрон, сахт ба ҳаяҷон омада.

Чунон шуд з-ин ҳикоят доя шайдо,
Ки бехуд рафт то пеши Зулайхо. *Нозим*

**ШАЙДОӢ** شيدائى ошуфтагӣ; аз ишқ шайдо будан.

Зи гирья ишқро расвоӣ омад,
Зи расвоӣ туро шайдоӣ омад. *Фахриддини Гургонӣ*

Магар занҷири мӯе гирадам даст,
Вагарна сар ба шайдоӣ барорам. *Ҳофиз*

Қиссаи Фарҳоду Маҷнунро, Фузулӣ, кас нахонд,
То баромад ном дар олам ба шайдоӣ маро. *Фузулӣ*

**ШАЙЁД** *а.* شياد фиребгар, маккор, дағобоз, ҳилагар.

**ШАЙЁДӢ** شيادى ҳилагарӣ ва фиребгарӣ.

Бар рӯ фитода бахья макун зикри хирқаам,
Дурҳои ашк сабҳаи шайёдии ман аст. *Зуҳурӣ*

**ШАЙН** *а.* شين *нуқсон, каму кост, айб; зиштӣ.*

Султон Ғиёсиддин Балбан... аз ин ҷаҳони пуршӯру шайн даргузашт. *«Таърихи Фаришта»*

Ту надонистаӣ, ки зайни шабоб бизоате музҷот аст ва шайни шайб сармояи зебу пероян наҷот аст. *«Оини нигориш»*

**ШАЙПУР** شيپور карнайча, карнайчаи аскарӣ, сурнои биринҷии даҳанкушода.

Шағабҳои шайпур аз оҳанги тез
Чу сури Сирофил дар растахез. *Низомӣ*

Чору ночор талокии саффайн афтод ва овози шайпуру нафир бархост. *Аҳмади Дониш*

**ШАЙТАНАТ** *а.* شيطنت **1.** шайтонӣ, аҳриманӣ, шӯрангезӣ.

Ба воситаи шайтанат Ҳорун ба ховияи абадӣ гирифтор шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* кинаварӣ, дурӯягӣ, бадандешӣ; саркашӣ, нофармонӣ.

Аъзамҳумоюн рӯзи дигар ба султон Маҳмуд навишт, ки Сайфхонро... холӣ аз шайтанат ва нифоқ наёфтам. *«Таърихи Фаришта»*

**ШАЙТОН** *а.* شيطان **1.** иблис, аҳриман, дев.

Агар реге ба кафши худ надорӣ,
Чаро боист шайтон офаридан? *Носири Хисрав*

Шайтон агарчи буд фаришта, ҷаҳаннамист,
Одам зи хок агарчи, мақомаш биҳишт буд. *Соиб*

**2.** *маҷ.* кинавар, дурӯя, бадандеш; нофармон, саркаш.

**ШАЙТОНФИРЕБ** شيطان‌فريب фиребдиҳандаи шайтон, фиребгари гузаро.

Амонаш аз газанди халқи бадандеш деҳ, ё раб!
Ки бисьёранд ин шайтонфиребон дар камини ӯ.
*Савдо*

**ШАЙХ** *а.* شيخ **1.** марди пир; **шайху шоб** пиру ҷавон; *маҷ.* ҳама, ҳама кас.

То бувад мақдури саъду наҳси гардун хайру шарр,
То бувад маҷбури сарду гарми гетӣ шайху шоб.
*Анварӣ*

Биё, ки киштии мо дар шати шароб андоз,
Ғиреву валвала дар ҷони шайху шоб андоз. *Ҳофиз*

**шайх гаштан** пир шудан, солхӯрда шудан.

Шайх гаштию ҳамчунон шобӣ. *Саъдӣ*

**2.** муршид, пешвои рӯҳонӣ, эшон; лақаби табақаи обид, зоҳид.

Ба дидори шайх омадӣ гоҳ-гоҳ,
Худодӯст дар вай накардӣ нигоҳ. *Саъдӣ*

Шайхам ба танз гуфт: Ҳаром аст май, махӯр,
Гуфтам: Магӯ, ки гӯш ба ҳар хар намекунам.
*Ҳофиз*

Таби меҳри маҳе дорам, бубин набзи маро, эй шайх,
Ба каф орам агар сарриштаи саддона месӯзад.
*Мулҳам*

**ШАЙХАЙН** *а.* شیخین ду шайх — Абӯбакр ва Умар, ки халифаҳои якӯмин ва дуйӯмини Муҳаммад буданд.

**ШАЙХУХАТ||ШАЙХУХИЯТ** *а.* شیخوخت||شیخوخیت пирӣ, солхӯрдагӣ.

Абулҳасан ба ӯ гуфт, ки заъфи шайхухият туро дарьёфта, муносиб чунон менамояд, ки гӯшае гирифта ба ибодат машғул шавӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАЙЪ** *а.* شیء чиз.

Ашьёи рӯзгор ба май соз дар гарав,
К-аз марди роҳ бознамондаст ҳеҷ шайъ. *Ҳофиз*

**ШАК(К)** *а.* شک шубҳа, гумон.

Гар даст ба дил барниҳам, аз сӯхтани дил
Ангишт шавад бе шак дар дасти ман ангушт.
*Дақиқӣ*

Ва шак нест, ки ҳар куллеро ҷузъҳо андар зер бувад. *Ибни Сино*

Осмон дигару замин дигар аст,
Олами шак дигар, яқин дигар аст. *Бедил*

**бе шакку райб** аз ғайри гумон ва шубҳа, бидуни гумону шубҳа.

Дили шоир албатта, бе шакку райб,
Бувад махзани ганҷи асрори ғайб. *Фазлӣ*

**шак овардан** шубҳа кардан.

Наёрӣ шак, ки ӯ беҳуда ҷон дод,
Ба пеши аҳли дил ҷон метавон дод.
*Бадрии Кашмирӣ*

**ШАК(К)АР** شکر **1.** шираи фушурдаи реза, ки аз лаблабуи қанд ва ё найшакар ҳосил мешавад.

Ба сабр аз корҳо берун равад банд,
Шавад най шаккару шаккар шавад қанд. *Ҳилолӣ*

Ки: Эй, аз падар беҳ, зи модар маро,
Бипарварда аз ширу шаккар маро. *Шоҳин*

**шакари ноб** шакари холис, соф ва пок кардашуда.

Серӣ набувад аз лаби ширини ту касро,
Қас сер надид аз шакари ноб магасро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* ширинӣ.

Бо ман чу сухан гӯяд ӯ, талх бигӯяд,
Талх аз чӣ сабаб гӯяд, чандин шакар ӯро.
*Анварӣ*

**3.** *киноя аз* дандони маҳбуба.

Лаби ӯ биниию гӯӣ, ки касе зери ақиқ
Ба миёни ду гул-андар шакаре пинҳон кард.
*Валволаҷӣ*

◇ **чу(н) ширу шакар** *киноя аз* бо камоли меҳрубонӣ ба ҳам наздик шудан ва омехтан.

Гоҳ чун ширу шакар, гоҳе чу обу оташӣ,
Ман намедонам, чӣ хӯяст ин, ки пайдо кардаӣ.
*Ҳилолӣ*

Гӯянд ки он ду моҳу ахтар
Гаштанд ба ҳам чу ширу шаккар. *Шоҳин*

**шакар рехтан** *киноя аз* ширингуфторӣ, хушгӯӣ.

Нарезад ҷуз шакар тӯтӣ зи гуфтор,
Надорад зоғ ҷуз минқори мурдор. *Ҳозиқ*

**шакар бар ангубин задан** *киноя аз* бӯса кардан.

Малик чун дид, к-омад нозанинаш,
Гирифту зад шакар бар ангубинаш. *Низомӣ*

**шакару қанд шикастан** *киноя аз* зарофат, ширинсуханӣ кардан.

Талхӣ нашунидем ҳам аз соқии маҷлис,
Ҳарчанд ки пешаш шакару қанд шикастем.
*Бобо Фиғонӣ*

**ШАК(К)АРАМРӮД** شکرامرود **1.** навъе аз мурӯд, ки бисьёр хушхӯр, ширину гуворост; **2.** *киноя аз* даҳони маҳбуба.

Шакарамрӯд дар шакархандӣ,
Иқди унноб дар гуҳарбандӣ. *Низомӣ*

**ШАК(К)АРАНГУР** شکرانگور ангури сафедранги лӯндаи донакдор.

Аз шакарангури самарқандиён
Себи занахдони ту рангинтар аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ШАК(К)АРАФШОН||ШАК(К)АРФИШОН** شکرافشان||شکرفشان **1.** шакарбор, шакарпош, шакаррез; **2.** *маҷ.* ширинсухан, хушзабон; ◇ **лаъли шакарафшон** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Мекунад Ҳофиз дуое, бишнаву омин бигӯ,
Рӯзии мо бод лаъли шаккарафшони шумо. *Ҳофиз*

Ҷонам ба лаб омаду надидам
Коме зи лаби шакарфишонат. *Ҷомӣ*

**ШАК(К)АРАФШОНӢ||ШАК(К)АРФИШОНӢ** شکرافشانی||شکرفشانی **1.** шакарборӣ, шакаррезӣ; **2.** *маҷ.* ширинсуханӣ, хушгӯӣ, хушгуфторӣ.

Чаро ба як наи қандаш намехаранд онро,
Ки кард сад шакарафшонӣ аз наи қаламе?
*Ҳофиз*

Лабат гаҳе ки дарояд ба шаккарафшонӣ,
Ҳадиси тӯтии ширинкалом чун гӯям? *Ҷомӣ*

Маҷнун ба фунуни тарзабонӣ
Бинмуд чунин шакарфишонӣ. *Шоҳин*

**ШАК(К)АРБОР** شکربار **1.** шакарафшон, шакаррез.

Надорад тангнои хок, Соиб, ин қадар шаккар,
Наи килки ту аз ҷои шакарбор аст, медонам.
*Соиб*

Чӣ сон бо ғунчаву сунбул даҳону туррааш монад,
Ки ғунча нест шаккарбору сунбул нест атрогин.
*Шоҳин*

2. *маҷ*. ширин ва латиф, ширингуфтор.

Лабон чун Муштарӣ фархундакирдор,
Ҳамасола шакарбору гуҳарбор.
*Фахриддини Гургонӣ*

Баски мечаспад ба ҳам кому лаб аз ширинияш,
Нақл натвон кард гуфтори шакарбори туро. *Соиб*

◇ **лаъли шакарбор** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Дил туро додам, дигар ҷон боядат,
Ҳам фидои лаъли шаккарбори туст. *Анварӣ*

**ШАК(К)АРБУЗА||ШАК(К)АРБУРА** شکربوزه||شکربوره санбӯсае, ки бо омезиши мағзи бодом ва шакар пухта мешавад.

Шакарбура бо нӯги дандон ба роз
Шакархораро карда дандон дароз. *Низомӣ*

Ҳамчу саг дар ба дар ба дарьюза
Хонд харзаҳраро шакарбуза. *Низорӣ*

**ШАК(К)АРВАШ** شکروش шакармонанд, ширин; ◇ **лаъли шакарваш** *киноя аз* лаби маҳбуба.

*Лаъли шакарвашат, ки ба ҷуллоб шустаанд,*
*Гӯӣ пиёларо зи май ноб шустаанд.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАК(К)АРВОР** شکروار шакармонанд, ширин; ◇ **лаъли шакарвор** *киноя аз* лаби маҳбуба.

*Гашт то лаъли шакарвори ту моил ба сухан,*
*Фитнаи тоза ба ҳар раҳгузар андохтаӣ. Шоҳин*

**ШАК(К)АРГУН** شکرگون шакармонанд, шакарранг, сафед; **шакаргун паранд** матои абрешимини нафиси сафедранг.

Шакарлаб чу гул дар шакаргун паранд
Шикаста ба ширин шакар нархи қанд. *Хоҷу*

**ШАК(К)АРГУФТОР** شکرگفتار ширинсухан, хушгап; *киноя аз* маҳбубаи ширинзабон.

Он чӣ сарвест, чӣ хушрафторест?
Он чӣ тӯтӣ, чӣ шакаргуфторест? *Камоли Хуҷандӣ*

**ШАК(К)АРГУФТОРӢ** شکرگفتاری хушгуфторӣ.

Қадаш оини хушрафторӣ овард,
Лабаш расми шакаргуфторӣ овард. *Ҷомӣ*

**ШАК(К)АРДАҲАН||ШАК(К)АРДАҲОН** شکردهن||شکردهان *киноя аз* ширинсухан, хушгап.

Ба пеши худ бинишон шоҳидони ширинкор,
Ки бо шакардаҳанон хуш бувад суолу ҷавоб.
*Убайди Зоконӣ*

Қадде чу қади шакардаҳонон,
Мурғон ба сараш нашидхонон. *Ҷомӣ*

**ШАК(К)АРЗАБОН** شکرزبان ширинзабон, ширингуфтор.

Ширинсухану шакарзабон аст,
Гӯёст, чӣ ҳоҷати баён аст? *Ҳилолӣ*

◇ **тӯтии шакарзабони Деҳлӣ** *киноя аз* Хисрави Деҳлавӣ.

Тӯтии шакарзабони Деҳлист,
Ширинии нутқи ӯ ҷибиллист. *Ҳилолӣ*

**ШАК(К)АРЗОР** شکرزار 1. *ниг.* **шак(к)аристон.**

Бар сари кӯи ту, эй шӯх, асас бисьёранд,
Оре-оре, ба шакарзор магас бисьёранд. *Сайидо*

2. *маҷ*. латофат, назокат, ҷозибадорӣ.

Дил муқайяд ба шакарзори ҳавас нест маро,
Риштаи ҳирс ба по ҳамчу магас нест маро. *Соиб*

**ШАК(К)АРИН** شکرین 1. мансуб ба шакар.

*Қилки ту марезоду забони шакаринаш,*
Меҳр аз ту надид ар на ҷавобе бинавиштӣ. *Ҳофиз*

Ту ба гуфтор шаккарин самарӣ,
Ту қалам нестӣ, ки найшакарӣ. *Ҳилолӣ*

2. *маҷ*. ширин, латиф ва нозук (оид ба сухан).

Дар назарҳо мекунад ширинтар аз танги шакар
Қилки Соиб аз ҳадиси шаккарин оинаро. *Соиб*

◇ **шакарин писта** *киноя аз* даҳони маҳбуба.

Гарчи аз кибр сухан бо мани дарвеш нагуфт,
Ҷон фидои шакарин пистаи хомӯшаш бод. *Ҳофиз*

**лаъли шакарин** *киноя аз* лаби маъшуқа.

Чу лаъли шаккаринат бӯса бахшад,
Мазоқи ҷони ман з-ӯ пуршакар бод. *Ҳофиз*

**шеъри шакарин** *киноя аз* шеъри пурмазмуну рӯҳбахш.

Гар ба кошонаи риндон қадаме хоҳӣ зад,
Нуқли шеъри шакарину маи беғаш дорам. *Ҳофиз*

**ШАК(К)АРИНЛАЪЛ** شکرین‌لعل *киноя аз* ширинлаб.

Бути шаккаринлаъли ширинзабон
Шакархандае карду гуфт: Эй ҷавон!... *Хоҷу*

**ШАК(К)АРИСТОН** شکرستان мазрааи найшакар, найшакарзор; *маҷ*. ҷои ҳосилшавии шакар.

Офоқ гулистон гашт аз оразн гулгунат,
В-аз хандаи ширинат олам шакаристон шуд.
*Исмат*

*Бештар аҳли сухан ноком рафтанд аз ҷаҳон,*
Тӯтиёнро хушклаб аз шаккаристон бурдаанд.
*Сайидо*

**ШАК(К)АРЛАБ** شکرلب ширинлаб; хушзабон.

*Бифрефт он шакарлаб моро ба шева, оре,*
Бас ишваҳои ширин, к-он дилфиреб дорад. *Анварӣ*

Шакарлаб ҷавоне най омӯхтӣ,
Ки дилҳо бар оташ чу най сӯхтӣ. *Саъдӣ*

**ШАК(К)АРЛАНГ** شکرلنگ он кӣ дар роҳ рафтан саҳл меланггад.

Шавад зи бод качу рост найшакар, лекин
Ба ҷилваҳои қадаш чун расад, шакарланг аст.
*Мушфиқӣ*

**ШАК(К)АРЛАҲҶА** شکرلهجه *киноя аз* ширинзабон, хушсухан.

Гуфтам, акнун сухани хуш кӣ бигӯяд бо мо,
К-он шакарлаҳҷаи хушгӯву сухандон мерафт.
*Ҳофиз*

**ШАК(К)АРНИСОР** شکرنثار шакарбор, шакаррез, шакарафшон.

Шакар рехт аз шаҳди шаккарнисор,
Рутабро дарафканд дар хор-хор. *Хоҷу*

**ШАК(К)АРОБ** شکرآب 1. оби шакарин, қандоб, шарбат; 2. *киноя аз* ранҷиши андаке, ки дар миёни ду дӯст воқеъ мешавад.

Шавкат солҳо дар Ҳирот ... бо Мирзо Саъдуддин ба сар бурд, анҷом шакаробе дар миён омад.
*«Ҳиҷ[illegible]наи омира»*

Моюҳточи ӯ [Урфии Шерозӣ] аз шайх ба ҳам мерасид, охир дар миёна шакаробҳо афтод. *«Хизонаи омира»*

**ШАК(К)АРОЛУД** شکرآلود **1.** бо шакар омехта.

Ҷонҳо, ки гирифтори лабаш гашт, чӣ донӣ,
Парвоз маҷӯ аз магасони шакаролуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шакаролуд кардан** а) бо шакар омехтан, ширин кардан; б) *маҷ.* бахра гирифтан, завқ бурдан.

*Лабашро ба лаб шаккаролуд кард,*
*Гирифташ дар оғӯшу падруд кард. Хоҷу*

**2.** *маҷ.* ширин, хуш (дар бораи сухан).

Ҳамедод ин паёми шаккаролуд,
Валекин дар дилаш чизе дигар буд. *Фахриддини Гургонӣ*

◇ **ба лаб хокро шакаролуд кардан** *киноя аз* заминбӯс ва таъзим кардан.

Ба лаб хокро шаккаролуд кард,
Заминро ба чеҳра зарандуд кард. *Низомӣ*

**ШАК(К)АРОЛУДА** شکرآلوده шакаромехта; **ақиқи шакаролуда** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Эй ақиқи шакаролудаи ту пистамисол,
Шӯрбахт ин дили бирьён, ки надид аз ту висол. *Бадри Чочӣ*

**ШАК(К)АРПОРА** شکرپاره **1.** пораи шакар, шакари яклухт, қанд; **2.** *маҷ.* маҳбуба.

Ҳар шакарпора шамъе андар даст,
Шакару шамъ хуш бувад пайваст. *Низомӣ*

**ШАК(К)АРРЕЗ** شکرریز **1.** шакарбор, шакарафшон, резандаи шакар; **2.** қанду шираворе, ки дар шаби арӯсӣ ба нияти нек аз болои сари арӯс ва домод мепошанд.

Шакаррези арӯсӣ чун кунам соз,
Биёрам бар шабистонаш ба сад ноз. *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* ширинзабон, хушгап.

Лаби ӯ дар такаллум, гарчи ширину шакаррез аст,
Валекин чашми ӯ бисьёр шӯху фитнаангез аст. *Ибни Ямин*

Бузурге булбулу қумрӣ зи боғи адли яктой,
Шакаррезу санохонанд мурғони хушилҳонаш. *Фазлӣ*

◇ **шакаррез кардан** *киноя аз* овози хуш баровардан, тараннум ва замзама кардан.

Мутрибони ту чу бар уд шакаррез кунанд,
Рӯҳро мағз муаттар шаваду лаб ширин. *Салмони Соваҷӣ*

**ШАК(К)АРРЕЗӢ** شکرریزی **1.** шакарафшонӣ, шакарборӣ; **2.** *маҷ.* гуфтани суханони латиф ва ширин.

Бикушо пистаи хандону шакаррезӣ кун,
Халқро аз даҳани хеш маяндоз ба шак! *Ҳофиз*

**ШАК(К)АРФАСОНА** شکرفسانه *киноя аз* ширинсухан, хушгуфтор; гӯяндаи афсонаҳои форам ва шавқовар.

Ширинсухани шакарфасона,
К-ин қисса ниҳод дар миёна...
К-он хӯрда чу даф тапонча бар пӯст,
Дар нола зи дасти фурқати дӯст... *Ҷомӣ*

**ШАК(К)АРФИШОН** شکرفشان *ниг.* **шак(к)арафшон.**

**ШАК(К)АРФИШОНӢ** شکرفشانی *ниг.* **шак(к)арафшонӣ.**

**ШАК(К)АРХАНД||ШАК(К)АРХАНДА** شکرخند||شکرخنده **1.** ширинтабассум, ширинханда; он кӣ хандаи ширин ва латиф дорад.

Шакархандае ангубин мефурӯхт,
Ки дилҳо зи ширинияш мебисӯхт. *Саъдӣ*

Ман бода ба мардуми хирадманд хӯрам,
Ё аз кафи хубони шакарханд хӯрам. *Ҳилолӣ*

**2.** хандаи ширин, табассуми ширину латифи беовоз.

Ишвае аз лаби ширини ту дил хост ба ҷон,
Ба шакарханда лабат гуфт: Муроде талабем! *Ҳофиз*

Хубон зи шакархандаш дар шаҳд фурӯ рафтанд,
Лабҳои шакаррезон аз хандаи ширин баст. *Сайидо*

Ба шакархандаи лаъли лаби худ Шоҳинро
Намаки суда ба реши ҷигар андохтай. *Шоҳин*

**ШАК(К)АРХЕЗ** شکرخیز ҳосилкунандаи шакар, шакарафшон; *маҷ.* шакарзор, шакаристон.

Ману Мисре, ки шакархез бувад хок он ҷо,
Кӯзаи шаҳд шавад ҳанзали афлок он ҷо. *Соиб*

**ШАК(К)АРХО(Й)** شکرخا(ی) шакармаканда, мазандаи шакар; *маҷ.* ширинзабон.

Тоқати ханда надорад лабат аз ғояти лутф,
Ба сухан ранҷа макун он лаби шаккархоро. *Камоли Хуҷандӣ*

Ту додӣ завқи гӯёӣ забонро,
Ки шуд дар гулшани шукрат шакархо. *Исмат*

◇ **лаъли шакархо** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Чу бихромӣ ба боғ, аз ишвакорӣ
Дарахти хушкро дар ҷунбиш орӣ.
Чу афсун хонӣ аз лаъли шакархо,
Расад мурғ аз ҳаво, моҳӣ зи дарьё. *Ҷомӣ*

Тамаи бӯса аз он лаъли шакархо дорам,
Хайр аз хонаи дарбаста таманно дорам. *Соиб*

**ШАК(К)АРХОБ** شکرخواب хоби хуш; хоби ширини саҳарӣ.

Монеаш ғулғули чанг асту шакархоби сабӯх,
Варна гар бишнавад, оҳи саҳарам боз ояд. *Ҳофиз*

Нашояд хуфт фориғ дар шакархоб,
Фитода киштӣ аз соҳил ба гирдоб. *Убайди Зоконӣ*

**ШАК(К)АРХОР** شکرخوار хӯрандаи шакар; *киноя аз* ширинсухан.

Лабу дандони чун ӯе ба коми чун мане авло,
Ки кас ширинтар аз тӯтӣ шакархоре намедонад. *Камоли Хуҷандӣ*

**ШАК(К)АРШИКАН** شکرشکن **1.** шаккарафшон, шаккаррез; **2.** *маҷ.* ширинсухан.

Шаккаршикан аст ё сухангӯи ман аст?
Анбарзақан аст ё суманбӯи ман аст? *«Тарҷумон-ул-балоғат»*

Гуфт: Аз лабат Ҳилоливу қадри шакар шикаст,
Номаш ба ғайри тӯтии шаккаршикан макун. *Ҳилолӣ*

**ШАК(К)АРШИКАНӢ** شکرشکنی *киноя аз* хушсуханӣ, ширингуфторӣ.

Кард хосияти лаъли лаби ҷонон, Шоҳин,
Тӯтии табъи маро шӯҳра ба шаккаршиканӣ. *Шоҳин*

**ШАК(К)АРЧАШ** شکرچش намуна, чошнӣ, ки барои санҷидани маза мегиранд, ба лаб мерасонанд.

Лаб дода ба муштарӣ шакарчаш
Бас нархи шакар гарон ниҳода.
*Назирии Нишопурӣ*

**ШАКИШ** شکیش ҷуволе, ки аз дух (лух) мебофанд.

**ШАККК** شک *ниг.* шак(к).

**ШАККАР** شکر *ниг.* шак(к)ар.

**ШАККАРАМРӮД** شکرامرود *ниг.* шак(к)арамрӯд.

**ШАККАРАНГУР** شکرانگور *ниг.* шак(к)арангур.

**ШАККАРАФШОН** شکرافشان *ниг.* шак(к)арафшон.

**ШАККАРАФШОНӢ** شکرافشانی *ниг.* шак(к)арафшонӣ.

**ШАККАРБОР** شکربار *ниг.* шак(к)арбор.

**ШАККАРБУЗА||ШАККАРБУРА** شکربوزه||شکربوره *ниг.* шак(к)арбуза.

**ШАККАРВАШ** شکروش *ниг.* шак(к)арваш.

**ШАККАРВОР** شکروار *ниг.* шак(к)арвор.

**ШАККАРГУН** شکرگون *ниг.* шак(к)аргун.

**ШАККАРГУФТОР** شکرگفتار *ниг.* шак(к)аргуфтор.

**ШАККАРГУФТОРӢ** شکرگفتاری *ниг.* шак(к)аргуфторӣ.

**ШАККАРДАҲАН||ШАККАРДАҲОН** شکردهن||شکردهان *ниг.* шак(к)ардаҳан.

**ШАККАРЗАБОН** شکرزبان *ниг.* шак(к)арзабон.

**ШАККАРЗОР** شکرزار *ниг.* шак(к)арзор.

**ШАККАРИН** شکرین *ниг.* шак(к)арин.

**ШАККАРИНЛАЪЛ** شکرین‌لعل *ниг.* шак(к)аринлаъл.

**ШАККАРИСТОН** شکرستان *ниг.* шак(к)аристон.

**ШАККАРЛАБ** شکرلب *ниг.* шак(к)арлаб.

**ШАККАРЛАНГ** شکرلنگ *ниг.* шак(к)арланг.

**ШАККАРЛАҲҶА** شکرلهجه *ниг.* шак(к)арлаҳҷа.

**ШАККАРНИСОР** شکرنثار *ниг.* шак(к)арнисор.

**ШАККАРОБ** شکرآب *ниг.* шак(к)ароб.

**ШАККАРОЛУД** شکرآلود *ниг.* шак(к)аролуд.

**ШАККАРОЛУДА** شکرآلوده *ниг.* шак(к)аролуда.

**ШАККАРПОРА** شکرپاره *ниг.* шак(к)арпора.

**ШАККАРРЕЗ** شکرریز *ниг.* шак(к)аррез.

**ШАККАРРЕЗӢ** شکرریزی *ниг.* шак(к)аррезӣ.

**ШАККАРФАСОНА** شکرفسانه *ниг.* шак(к)арфасона.

**ШАККАРФИШОН** شکرفشان *ниг.* шак(к)арфишон.

**ШАККАРФИШОНӢ** شکرفشانی *ниг.* шак(к)арфишонӣ.

**ШАККАРХАНД||ШАККАРХАНДА** شکرخند||شکرخنده *ниг.* шак(к)арханд.

**ШАККАРХЕЗ** شکرخیز *ниг.* шак(к)архез.

**ШАККАРХО(Й)** شکرخا(ی) *ниг.* шак(к)архо(й).

**ШАККАРХОБ** شکرخواب *ниг.* шак(к)архоб.

**ШАККАРХОЙ** شکرخای *ниг.* шак(к)архо(й).

**ШАККАРХОР** شکرخوار *ниг.* шак(к)архор.

**ШАККАРШИКАН** شکرشکن *ниг.* шак(к)аршикан.

**ШАККАРШИКАНӢ** شکرشکنی *ниг.* шак(к)аршиканӣ.

**ШАККАРЧАШ** شکرچش *ниг.* шак(к)арчаш.

**ШАКЛ** *а.* شکل сурати берунии чизе, намуд.

... В-он, ки ба таълимгаҳи моҳу сол
Шакли «алиф»-ро нашиносад зи «дол» ... *Ҷомӣ*

Гар суман шакли ту бинад ба гулистон рӯзе,
То қиёмат назанад даъвии нозукбаданӣ. *Исмат*

**шакли ...** мисли ..., ба таври ..., ба тарзу равиши ...; ба монанди ...

Ҳар қадар хушьёр ё мастанд,
Шакли мӯхтоҷ коса дар дастанд. *Бедил*

**аз шакли ...** аз навъи ..., аз қабили ...

Гарчи шабҳои васл буд хушам,
Шаби дӯшин зи шакли дигар буд. *Анварӣ*

**ба (ё бар) шакли ...** ба таври ..., ба тарзи ..., ба сони ..., мисли ..., ба монанди ...

Аз таффу тоби ханҷари мардони лашкарат
Бар сар кашад ба шакли занон чодар офтоб.
*Анварӣ*

Он рӯз чу рафт, шуд дигар рӯз,
Бар шакли дигар шуд он ҷигарсӯз. *Ҳилолӣ*

**шаклу шамоил** афту башара, сурату симо; хислатҳои зоҳирӣ ва маънавӣ.

То насӯзад ҳастии Исмат тамом аз дарду ғам,
Аз дилаш савдои он шаклу шамоил кай равад?
*Исмат*

Чу дидандаш бад-он шаклу шамоил,
Яке ҷон рехт дар пояш, яке дил. *Нозим*

◇ **шакли мудаввар** *кинояаз* замин, дунё.

Гар аз гардун малоле бошадат, бар ишқ имло кун,
Ки ишқ омад дар ин шакли мудаввар ҳалли мушкилҳо. *Шоҳӣ*

**ШАЛ** *а.* شل касе, ки дасту пояш ё яке аз ин ду узв аз ҳаракат ва ҷунбиш монда бошад.

Шод шавад саг, чу равад хар ба ҷанг,
Даст занад *шал,* чу кунад рақс ланг.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Сайидо, асои ман бо шикаст пайванд аст,
Ман куҷо тавонам рафт, раҳнамои шал дорам.
*Сайидо*

**ШАЛВОР** شلوار эзор; шим.

Ҳам аз шаър пироҳане ложвард,
Яке сурх шалвору миқнои зард. *Фирдавсӣ*

Як аз ҳавл шалвор кардӣ ба сар,
Кашидӣ зи по пироҳан то камар. *Шодӣ*

**ШАЛВОРБАНД** شلواربند эзорбанд.

Даҳ даст ҷомаи Қисро ёфтанд аз ҳарири чинӣ, ҳама то шалворбанд мурассаъ буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШАЛИК** شلیک тирпаронӣ, тирандозӣ.

Маҳмудхон ҳарчанд хост, ки музоҳамат намояд аз *шалики* тӯпхона, ки мутавотир гулулаҳо бориш мекард, натавонист.*

**ШАЛЛОҚ** *а.* شلاق **1.** задан бо қамчин (тозиёна); **2.** азобу уқубат.

Ӯ баъд аз шаллоқ ва беиззатии бисёр дар қалъаи Гувольёр маҳбус гашта даргузашт.
*«Таърихи Фаришта»*

Аммо хирси мумталӣ ба ҳазор талвоса ва тааб ва шаллоқ худро ба рахна расонид.
*Аҳмади Дониш*

3. занозанӣ, зарбу лат.

Охир, миёни ӯ ва эшон кор ба шаллоқ кашида, якдигарро мушт ва лагад заданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ШАЛПУЙ** شلپوی шарпаи по, садои по дар вақти гаштан; шарфок, шарфа.

Тавонгар ба наздики зан хуфта буд,
Зан аз хоб шалпуи марде шунуд.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ШАЛТОҚ** *т.* شلتاق *ниг.* **шилтоқ.**

**ШАЛТӮК** شلتوک шолӣ.

Чу шалтӯк омад ба дуньёи дун,
Ба чоҳе зи ғирбол шуд сарнигун.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ШАЛҒАМ** شلغم бехи гиёҳи хӯрданист ба турб монанд.

**ШАЛҶАМ** شلجم *шакли арабишудаи* **шалғам.**

Шалҷаму боқлост гуфтаи ту,
Намак, эй қалтабон, туро бояд.
*Рашидии Самарқандӣ*

**ШАМ(М)** *а.* شم қувваи шомма, ки яке аз ҳисси панҷгонаи инсон аст, бӯёӣ.

Ҳар чӣ аз бӯёист ва онро ҳисси шамм гӯянд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Қ-он дар ӯ панҷ қуввати ҳис аст, —
Шамму завқу самоу ламсу басар. *«Хористон»*

**ШАМАД** شمد 1. рӯйҷо, болопӯши сафед, ки тобистон дар вақти хоб ба болои худ мегиранд; 2. як навъ нони сафеди калон.

Нонаки кашкинат раво нест низ,
Нони шамад хоҳӣ гирдаи калон. *Рӯдакӣ*

**ШАМАН** شمن бутпараст.

Бутпарастӣ гирифтаем ҳама,
Ин ҷаҳон чун бут асту мо шаманем. *Рӯдакӣ*

Бӯстон гӯӣ ҳамчун бути Фархор шудаст,
Мурғакон чун шаману гулбачагон чун васано.
*Манучеҳрӣ*

Магар фалак санами хеш кард бахти туро,
Ки пеши ӯ ба ибодат хамида чун шаман аст.
*Муиззӣ*

**ШАМАР** شمر ҳавзча, обгир, кӯлча.

Чу об андар шамар бисьёр монад,
Зуҳумат гирад аз ороми бисьёр. *Дақиқӣ*

Аз шамар об ҳар касе бибарад,
Чун ба дарьё расид, кас наҳ(в)арад. *Саноӣ*

**ШАМИДАН I** شمیدن 1. рамидан, тарсидан; беҳуш шудан.

Гар оҳуй, бутову канори манат шамар,
Ором гир бо ману аз ман чунин машам! *Хаффоф*

Сипоҳи ҷодувон аз ту рамида,
Нигори чиниён аз ту шамида.
*Фахриддини Гурганӣ*

2. ошуфтан.

Шамиду дилаш мавҷ барзад зи ҷӯш,
Зи дил ҳушу аз ҷон рамида хурӯш. *Унсурӣ*

**ШАМИДАН II** شمیدن бӯидан, бӯй кардан.

Нофаи мушк нашуд доғи ҷигар,
Бӯи зулфи ту шамидем абас. *Хоқонӣ*

Ин он мард аст, ки мо бӯи вай шамида будем.
*«Нафаҳот-ул-унс»*

Ҳар мартабае, ки бӯ кашидам,
Аз хоки ту бӯи ҷон шамидам. *Шоҳин*

**ШАМИЛА** *а.* شمیله *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **шамоил.**

**ШАМИМ** *а.* شمیم бӯи хуш, хушбӯй; бoди хушбӯиовар.

Насими мушки тоторӣ хиҷил кард,
Шамими зулфи анбарбӯи фаррух. *Ҳофиз*

Гар сабо орад шамими пираҳан сӯи чаман,
Ғунчаро дил дар даруни сина чун гул бишкуфад.
*Махфӣ*

**ШАМИМА** *а.* شمیمه *муаннаси* **шамим.**

Ин мawолид дар ҷаҳони шуур
Зодагонанд аз шамимаи нур. *Бедил*

**ШАМИМАФУРӮШ** شمیمه‌فروش хушбӯибахш, аттор.

Шамимафурӯши баҳорон туӣ,
Паёмовари дӯстдорон туӣ. *Хоҷу*

**ШАМИН** شمین хушбӯй.

Чарбу ширину шароботи шамин
Додашу пас ҷомаи абрешимин. *Румӣ*

**ШАММ** *а.* شم *ниг.* **шам(м).**

**ШАММА** *а.* شمه 1. бӯи андак; 2. *маҷ.* миқдори кам, андак.

Чун нофа зи роз парда бикшод
В-ин шамма зи ҳоли худ бурун дод. *Ҷомӣ*

**шаммае, як шамма** андаке, каме, ҷузъе.

Таблаи атри гулу зулфи абирафшонаш
Файзи як шамма зи бӯи хуши аттори ман аст.
*Ҳофиз*

Ин сухан шаммаест з-он сари зулф,
Гарчи фикре дарозтар з-ин нест.
*Камоли Хуҷандӣ*

Дар ин меҳнат, к-аз он як шамма гуфтам,
Ба шарҳаш гавҳари сад нукта суфтам. *Ҷомӣ*

**ШАММОМА** *а.* شمامه печак, печаки хушбӯ, меваест хурди хушбӯй аз ҷинси харбуза; дастанбӯй.

Ҳаме фурӯ шуда шаммомае зи мушки сиёҳ,
Ҳаме баромада шамъе зи анбари ашҳаб. *Фаррухӣ*

**ШАММОЪ** *а.* شماع шамърез, касе ки пешаи шамърезӣ дорад.

Мавлоно Фатҳуллоҳи Ҳиравӣ фармуданд, ки чанд рӯз аст, ки дар Самарқанд шамъ ёфт намешавад, агар ... ба Хоҷа Ҳусайни шаммоъ руқъае навишта шавад, дур наменамояд. *Восифӣ*

**ШАМОИЛ** *а.* شمائل *ҷ.* **шамила 1.** хислатҳои нек.

Ӯ [Саид] аз падари хеш одилтар буд ва шамоили ӯ бисёр будааст, ки агар ҳамаро ёд кунем, дароз гардад. *«Таърихи Наршахӣ»*

Аз он шамоили алтофу ҳусни хуш, ки туроСт,
Миёни базми ҳарифон чу шамъ сар бар кун.
*Ҳофиз*

2. афту башара, шаклу сурат, намуди зоҳирӣ.

Амир Наср гуфт: Андар чашмҳо ва шамоили вай хилоф ва исьён ҳамебинам. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чунин шамоили мавзуну қадди хуш, ки туроСт,
Ба тарки ишқи ту гуфтан на табъи мавзун аст.
*Саъдӣ*

Оқибат ёфт манзили ӯро,
Дид мавзун шамоили ӯро. *Ҷомӣ*

**ШАМОЛ** *а.* شمال боди шимолӣ, боде, ки аз тарафи шимол мевазад.

Ҳар субҳу шом қофилае аз дуои хайр
Дар сӯҳбати шамолу сабо мефиристамат. *Ҳофиз*

Филвоқеъ сардии шамоли тирамоҳ ва расидани хазон аломати навид ва овоза аст мар-мутаваттинони арсаи хокро, ки, эй одамиён, дурустии асбоби ҳифзи сармо кунед! *Аҳмади Дониш*

**ШАМОМА** *а.* شمامه 1. бӯи хуш; хушбӯй, ки аз ягон чизи хушбӯй бӯида мешавад.

Ё раб, кай он сабо бивазад, к-аз насими он
Гардад шамомаи карамаш корсози ман. *Ҳофиз*

Аз суману лолаи он бӯстон
Дод шамома ба кафи дӯстон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шамомаи қанд** хушбӯии ширин, бӯи латиф ва форам.

Ғунчаи гул кушод сарви баланд,
Баст дар барги гул шамомаи қанд. *Низомӣ*

2. шамъи муаттар, шамъи атрноку хушбӯй, муми хушбӯй.

Шамома ниҳодайд бар ҷоми зар,
Даҳ аз нуқраи хом ҳам пургуҳар. *Фирдавсӣ*

◇ **шамомаи ҷигар** *киноя аз* хуни ҷигар.

Фарқам зи гулоби ашк тар кун,
Атрам зи шамомаи ҷигар кун. *Низомӣ*

**ШАМОТАТ** *а.* شماتت 1. шоду хурсанд шудан ба ғам ва ранҷи касе.

Ҳаргиз ба марги душман шамотат нанамудаам.
*Авфӣ*

Боз аз шамотати аъдо меандешам, ки ба таъна дар қафои ман биханданд. *Саъдӣ*

2. сарзаниш, таъна; ришханд.

Маслаҳат дар ниҳон доштани он чист? Гуфт: То мусибат ду нашавад, яке нуқсони моя ва дигар шамотати ҳамсоя. *Саъдӣ*

Ва ҳар вақт, ки назди ҳоким рафтем, шамотату унф шунидем. *Аҳмади Дониш*

**ШАМС** *а.* شمس офтоб, меҳр, хуршед.

Симро кай бувад масобати зар,
Фарқ бошад зи шамс то ба қамар. *Низомӣ*

Шамс дар хориҷ агарчи ҳаст фард,
Мисли ӯ ҳам метавон тасвир кард. *Румӣ*

**шамсу қамар** офтобу моҳ, меҳру моҳ.

Дурахшон ду рухшон чу шамсу қамар,
Дурафшон ду лабшон чу шаҳду шакар. *Хоҷу*

Талъати зебояш рашки шамсу қамар буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ШАМСА** شمسه 1. қурси зарандуд, ки дар қуббаҳо, гунбазҳо, иморатҳо, шодурвонҳо насб мекунанд.

Шамсаҳои ту офтобшуоъ,
Сақфҳои ту осмонкирдор. *Убайди Зоконӣ*

Манзарае дошт чу қасри сипеҳр,
Шамсаи тоқаш гули заррини меҳр. *Ваҳшӣ*

Ба хиргаҳ ғуломони хуршедрӯй
Шуда шамсаи хиргаҳаш рӯ ба рӯй. *Шодӣ*

2. нақшу нигор дар матои абрешимӣ ва ё дар китоб.

**ШАМСИЯ** *а.* شمسيه 1. мансуб ба шамс; 2. чатр, соябон, ки дар гармои тобистон ба сар гирифта мегарданд; 3. номи рисолаест дар мантиқ ба забони арабӣ; 4. номи шахс.

**ШАМСУЛОРИФИН** *а.* شمس العارفين *киноя аз* фозилтарини донишмандон, донишманди бузург.

Хоҷа ... ба Газнин омада, шамсулорифин Абдулвоҳидро ... дарьёфта, ба Лоҳур омад.
*«Таърихи Фаришта»*

**ШАМУС** *а.* شموس сакраш, бадхӯ.

... Гаҳе бахт гардад чу аспи шамус. *Фирдавсӣ*

Зи носозии рӯзгори шамус
Нагунсор шуд давлати Файлақус. *Ҷомӣ*

**ШАМХОЛ** *т.* شمخال раис.

Ҷамоаи лазгӣ ... мақдами ӯро гиромӣ дошта, ба шамхолии худ бардоштанд; шамхол раисро гӯянд. *«Хизонаи омира»*

**ШАМШЕР** شمشير 1. сайф, шоф, қилич.

[Амир Исмоил гуфт:] Ҷавоби ман ба шамшер аст ва миёни ман ва ӯ ҷуз ҳарб нест, бозгард ва ӯро хабар деҳ, то асбоби ҳарб соз кунад.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Ҷафопарварда бадхӯе, ки маҳвам бо маҳи рӯяш,
Чакад заҳри ҳалоҳил аз дами шамшери абрӯяш.
*Мулҳам*

**шамшери хандон** шамшери дурахшон; **шамшери ҳиндӣ** шамшере, ки аз пӯлоди ҳиндустонӣ месозанд; 2. *киноя аз абрӯи* маҳбуба.

Мадди эҳсон аст абрӯи хами пайвасти ӯ
Тӯҳфа бошад пеши шамшери вай акнун ҷони мо.
*Туғрал*

◇ **шамшеру ҷом** *киноя аз* асбоби ҷанг ва асбоби базм; *киноя аз* ҷанг ва оштӣ.

Биё, то ҷӣ дорӣ зи шамшеру ҷом,
Ки дорам дар ин ҳар ду дасти тамом. *Низомӣ*

**шамшер хобондан** шамшер задан.

Душманонро дорам аз теғи тағофул синачок,
Чашм хобондан бувад шамшер хобондан маро.
*Соиб*

**шамшерро шохи арғувон кардан** хунолуд кардани шамшер.

Навбаҳори ишратам, Бедил, ки бо ин лоғарӣ
Хуни сайдам кард шохи арғувон шамшерро.
*Бедил*

**ба шамшер сухан гуфтан** *киноя аз* ҷанг кардан.

Ба гарданкашӣ барнаёвар нафас,
Ба шамшер бо ман сухан гӯю бас. *Низомӣ*

**ШАМШЕРГАР** شمشیرگر шамшерсоз, шофсоз.

Марди шамшергар далели аност,
Ҳамчунин шергар, ки тиророст. *Саноӣ*

**ШАМШЕРЗАБОН** شمشیرزبان *киноя аз* теззабон, бурросухан; устоди сухандон.

Он ганчи гуҳар зи кони Ганҷа,
Шамшерзабону шерпанҷа. *Ҳилолӣ*

**ШАМШЕРЗАН** شمشیرزن ҷанговаре, ки дар шамшерзанӣ маҳорати тамом дорад.

Ҳама найзадорону шамшерзан,
Ҳама лашкаророю лашкаршикан. *Дақиқӣ*
Нахустин аз он лашкари номдор,
Суворони шамшерзан сӣ ҳазор. *Фирдавсӣ*

**ШАМШОД** شمشاد **1.** дарахти ҳамешасабзе, ки баргҳои хурду анбӯҳ дошта, чӯбаш сахт аст ва аз он асбоби гуногун месозанд.

Шамшоду сарвро зи тамузу хазон чӣ бок? *Хоқонӣ*
Гашта хами турраи чу шамшод,
Аз захми забони шона озод. *Хисрави Деҳлавӣ*
Чӣ шева мекунад оби набот бо дили мо,
Ки бар табақчаи шамшоду косаи ҳалабист.
*Абӯисҳоқи Атъима*

2. *киноя аз* қомати мавзун.
З-ин ғусса сараш сапед гашта,
Шамшоди қадам чу бед гашта. *Шоҳин*

3. навъе аз райҳон.
В-ар аспи ту бар хораву бар хор ниҳад сум,
Аз хораву аз хор бирӯяд гулу шамшод. *Муиззӣ*

**ШАМШОДҚАД** شمشادقد *ниг.* **шамшодқомат.**

Гули кофурранги мушкбӯӣ,
Бути шамшодқадди лоларӯӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ШАМШОДҚОМАТ** شمشادقامت *киноя аз* ростқад, мавзунқомат.

Карда қумрӣ сарвро дар хона пинҳон чун сутун,
Дар чаман то коми он шамшодқомат бурдаанд.
*Сайидо*

**ШАМЪ** *а.* شمع он чизе, ки барои равшан кардани хона аз мум ва чарбу тайёр карда, ба дарунаш пилта мегузоранд.

Бад-ин таррӣ, ки дорад шамъу маҳтоб,
Наёрад рехтан бар дасти ман об. *Низомӣ*
Як рӯз басе гирист чун шамъ
Оби мижа шуд ба доманаш ҷамъ. *Ҳилолӣ*
Дарвеш чу шамъи хона ёбад,
Гӯ: Маҳ ба фалак дигар натобад. *Шоҳин*

**шамъи муанбар** шамъи анбарин, шамъи хушбӯй (дар замони пеш дар таркиби шамъҳо моддаи хушбӯе ҳамчун уд, сандал, анбар ва ғ. меомехтанд, ки дар вақти даргирифтан хушбӯӣ медод).

Оразашро, ки шуд аз холу хат олуда ба мушк,
Пеши дилсӯхтагон шамъи муанбар гуфтем.
*Камоли Хуҷандӣ*

◇ **шамъи анҷуман** а) сардори маҷлис.

Чун гуфтугӯи он зан ба самъи шамъи анҷуман расид, ҳамаи он ҷамоаро озод кард. *«Хористон»*

б) *киноя аз* маҳбуба ё маҳбуб.

Ҳамеша чарх занам аз сарат чу парвона,
Ба гирди рӯи ту бошам, ки шамъи анҷуманӣ.
*Васлӣ*

**(он) шамъи бутон** *киноя аз* маҳбуба.

Унсии девона дур аз рӯи он шамъи бутон
Ҳар дам аз сӯзи дарун оташ занад парвонаро.
*Унсӣ*

**шамъи гетиафрӯз** *киноя аз* офтоб.

Ниҳон гардид шамъи гетиафрӯз,
Сипоҳи шом шуд бар рӯз пирӯз. *Убайди Зоконӣ*

**шамъи зумуррадлаган** *киноя аз* офтоб, ки дар осмони зумуррадранг воқеъ аст.

Чу биншаст шамъи зумуррадлаган,
Бипӯшид чеҳра арӯси Хутан. *Хоҷу*

**шамъи лагани чорӯм** *нуҷ.* офтоб, ки ҷояш дар фалаки чорӯм ҳисоб мешуд.

Мавҷи дили сад қулзум як қатраи таъсираш,
Шамъи лагани чорӯм як зарра зи анвораш.
*Бадри Чочӣ*

**(ин) шамъи оташфишон** *киноя аз* офтоб.

Дар ин буд, к-аз гавҳарин шамъдон
Забона зад ин шамъи оташфишон. *Хоҷу*

**шамъи офтоб** *киноя аз* рӯшноии офтоб.

Зи рӯи дӯст дили душманон чӣ дарёбад,
Чароғи мурда куҷо, шамъи офтоб куҷо? *Ҳофиз*

**шамъи Тироз** *киноя аз* маҳбуба.

Қисса пурсиданд аз он шамъи Тироз,
Гуфт: Натвонам намуд он қисса боз. *Аттор*

**шамъи фалак** *киноя аз* офтоб.

Абрувонат моҳи ид асту рухат шамъи фалак,
Меҳру маҳро маи мақсуд ба ҷом **аст имшаб.**
*Махфӣ*

**шамъи ховар** *киноя аз* офтоб.

Чу зад шамъи ховар зи машриқ шуоъ,
Шаби тираро кард гардун видоъ. *Хоҷу*

**шамъи Чигил** *киноя аз* хушрӯ, маҳбуба.

Ҳаргиз накунӣ ёди ман, эй шамъи Чигил,
Назди ман агарчи ҳаст коре мушкил.
Дарде, ки ман аз ғами ту дар дил дорам,
Дил донаду ман донаму ман донаму дил. *Ҳофиз*

**шамъи шабафрӯз** (*ё* **шабистон**) *киноя аз* маҳбуба.

Эй фалак, шамъи шабафрӯзи маро сӯи ман ор,
То ба гирди сари ӯ гардаму парвона шавам.
*Ҳилолӣ*
Бо холи сиёҳ мардуми чашми кӣ шудӣ боз,
Бо рӯи чу маҳ шамъи шабистони кӣ будӣ?
*Ҳилолӣ*

**шамъи ҷамъ** *киноя аз* маҳбуба.

Шабе, к-аз рӯи оташнок маҷлисро барафрӯзӣ,
Ту шамъи ҷамъ хоҳӣ гашту ман парвона хоҳам шуд. *Ҳилолӣ*

**шамъ(-ро) куштан** шамъро хомӯш кардан.

Имшабе, к-омадӣ ба хонаи ман,
Шамъро мекушам, ки маҳтоб аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**шамъи биной афрӯхтан** *киноя аз* беандоза хурсанд шудан.

Нигаҳ зи ҷилвааш афрӯхт шамъи биной,
Хирад зи огаҳияш аз ғубори ғафлат раст. *Бедил*

**шамъи саломат афрӯхтан** *киноя аз* дар амну амон ва офият ҳаёт ба сар бурдан, эмин шудан.

Баъд аз он дар шаби дайҷур аз анвори маъдалати ӯ дар ҳар гӯша шамъи саломат афрӯхта шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАМЪДОН** شمعدان зарфе аз фулуз, сафол, санги мармар ва ғ., ки дар он шамъ мегузоранд.

Ниҳоданд дар паҳлуи меҳмон
Ба ҷои тунук суфрае шамъдон. *Сайидо*

**ШАМЪРУХСОР** شمع رخسار *киноя аз* сафедрӯй, хушрӯ.

Туй он шамърухсоре, ки ҳар ҷо чеҳра бикшоӣ,
Чу парвона балогардон дили сад марду зан гардад. *Махфӣ*

**ШАМЪСОН** شمعسان монанди шамъ, мисли шамъ гудозон.

Қатраи ашке шудам, аз чашми ҳайрат рехтам,
Шамъсон ҳар гаҳ ки домони тарам омад ба ёд. *Акмал*

**ШАН(Н)** *а.* شن сангҳое, ки роҳҳоро фарш мекунанд, санги майда.

**ШАНБАЛИД** شنبليد гиёҳест, ки гули зардранги он бӯи тезу ғализ дорад ва дар сари роҳҳо мерӯяд.

Зи наздик чун тарки Рустам бидид,
Ба рухсор шуд чун гули шанбалид. *Фирдавсӣ*
Теғҳо чун арғувону рӯйҳо чун шанбалид,
Он зи хуни халқу ин аз бими тороҷу тааб. *Фаррухӣ*

**шанбалид гаштан** *киноя аз* зардранг гардидан.

Чу Рудоба ин аз падар бишнавид,
Дилаш гашт пурхун, рухаш — шанбалид. *Фирдавсӣ*

**ШАНБЕ** شنبه рӯзи миёнаи ҷумъа ва якшанбе, рӯзи аввали ҳафта.

Чунонам дил зи ҷаври муддаӣ дар сина меларзад,
Ки тифл аз рӯзи шанбе дар шаби одина меларзад. *Махфӣ*

**ШАНБИД** شنبد *ниг.* **шанбе.**

Ба фоли неку ба рӯзи муборакн шанбид,
Набиз гиру мадеҳ рӯзгори хеш ба бод. *Манучеҳрӣ*

**ШАНГ I** شنگ **1.** зебо, хушрӯй.

Нигоре ҷобуке, шанге кулаҳдор,
Зарифе, маҳваше, турке қабопӯш. *Ҳофиз*
Чашму мижгонат зафар бар қалъаи дил ёфтанд,
Дил чӣ бошад, ҷон хатар дорад аз он шӯхони шанг. *Мушфиқӣ*

2. шӯх, зариф.

Чунин, ки чашми туро хоб баста медорад,
Кӣ боздорад аз ин хоб чашми шанги туро? *Хисрави Деҳлавӣ*

3. зебоӣ, хушрӯӣ; зарофат; шӯхӣ, раъноӣ.

Бути Фархор надидем ба ин ҳусну ҷамол,
Бути Мочин нашунидем бад-ин шеваву шанг. *Салмони Соваҷӣ*

4. айёр, густох; дузд.

Менабинӣ ғайри ин, лек, эй ту шанг,
Он замони лоф буд, ин вақти ҷанг. *Румӣ*

**шангу машанг** дузд ва роҳзан.

Шеър беранг, валекин шуаро ранг ба ранг:
Ҳама чун дӯли равону ҳама шангаиду машанг. *Қареъуддаҳр*

**ШАНГ II** شنگ хартуми пил.

То кай кунад ӯ ҳорам, то кай занад ӯ шангам,
Фарсуда шавам охир, гар оҳану гар сангам. *Абӯшакури Балхӣ*

**ШАНГАРФ** شنگرف **1.** яке аз навъҳои сангҳои маъданӣ — симоби гӯгирддор, ки гарди сурхи қаҳварангаш дар наққошӣ ба кор меравад.

Гар бӯй ба санг орад, сунбул дамад аз санг,
Гар гуна ба қир орад, шангарф шавад қир. *Рӯдакӣ*

Хартум ва гӯши фил ҳамаро ба сувари ғариба ва нуқуши бадеа аз шангарф ва ғайри золик ороиш диҳанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ёқути ту навишта зангор бар ҷабин,
Кофури ту сиришта шангарф бар изор. *Шоҳин*

**шангарфи суда** шангарфи хока, реза.

Бидеҳ, то дар айвони бораш барам,
Чу шангарфи суда ба кораш барам. *Низомӣ*
Айвони дил зи доғи ҷабинам мунаққаш аст,
Шангарфи судааш бувад аз хоки Карбало. *Шавкат*

2. кирми дароз, ки дар киштзор пайдо шуда, ғалларо нобуд мекунад.

Гург онро ғанимати шангарф дониста оҳиста-оҳиста ба ҷониби ӯ қадам ниҳодан гирифт. *«Нигори дониш»*

**ШАНГАРФГУН** شنگرف گون ба ранги шангарф, шангарфранг, ба сурхӣ моил.

Чу шангарфгун шуд зи хуршед олам,
Самоку Суҳайлу Суҳо гашт ғариб. *Манучеҳрӣ*
Зи лола, гуфтӣ, шангарфгун шудаст ҷабал,
Зи сабза, гуфтӣ, зангоргун шудаст тураб. *Муиззӣ*

◇ **шири шангарфгун** *киноя аз* шароб.

Биё, соқӣ, он шири шангарфгун,
Ки аксаш дарорад ба симоб хун... *Низомӣ*

**ШАНГИНА** شنگينه ҷӯби гавронӣ.

Агар бо ман дигар ковӣ, — хӯрӣ ногаҳ
Ба сар-бар теғу бар паҳлӯй шангина. *Фароловӣ*
Шангина бирамад аз ҷокар,
То рост бошад ӯ чу тарозу. *Лабибӣ*

**ШАНГУЛ** شنگول *ниг.* **шанг I.**

Ба ғафлат умр шуд, Ҳофиз, биё бо мо ба майхона,
Ки шангулони хушбошат биёмӯзанд коре хуш. *Ҳофиз*

**ШАНГӢ** شنگی шӯхӣ; зарофат.

Даст баркарда ба шӯхӣ аз ҷайб,
Ҷодар афганда зи шангӣ бар дӯш. *Анварӣ*

**ШАНД** شند минқор, нӯли паранда.

**ШАНДАФ** شندف духул, табл.

То ба дари хонаи ту бар гаҳи навбат
Симин шандаф зананду заррин мизмор. *Фаррухӣ*
Шуд мутрибам дар мутрибӣ хушхон чу Довуди набӣ,
Таҳсини ӯро турки ман ҳар дам ки шандаф мезанад. *Мӯҳъӣ*

**ШАНЕЪ** *а.* شنيع зишт, қабеҳ.

Тавба кун з-ин шанеъ кирдорат,
В-ар набинӣ ба рӯз дидорат. *Саноӣ*

Ҳеҷ хислат шанеътар аз такаббур нест. *Авфӣ*

Ва агар яке аз ин ҷамоа ба гуноҳи шанеъ муттаҳам шавад ва ба субут расад, се рӯз ё ҳафт рӯз ҳабс бифармояд. *Аҳмади Дониш*

**ШАНИДАН** شنیدن *ниг.* **шунидан.**

**ШАНН** *а.* شن *ниг.* **шан(н).**

**ШАННА** شنه овоз, бонг, шиҳаи асп.

Дижогаҳе ки ба беша-дарун сапедадамон
Зи бими шаннаи ӯ шер бифганад чангол. *Мунҷик*

**ШАНОАТ** *а.* شناعت зиштӣ, қабоҳат, кори ганда ва зишт.

Ман равам сӯи қаноат дилкавӣ,
Ту чаро сӯи шаноат меравӣ? *Румӣ*

Аз шарру шаноати он амр оташи андӯҳу азам бар конуни дуру наздик, турку тозик тофт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАНЪАТ||ШУНЪАТ** *а.* شنعت **1.** зиштӣ, қабоҳат; бевиҷдонӣ; бевафоӣ, хиёнат.

Лашкари Тоҳир шанъат карданд ва дирам хостанд ва сипоҳ ба ду гурӯҳ шуданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Аз он шанъат ин панд бардоштам,
Дигар дида нодида ангоштам.
Гарат ақлу рой асту тадбиру ҳуш,
Чу Саъдӣ сухан гӯй, варна хамӯш. *Саъдӣ*

**2.** сарзаниш, таъна; ҳазаён, сафсата, бадгӯӣ.

Яке бар сурати дарвешон, на бар сифати эшон дар маҳфиле нишаста ва шанъате дарпайваста. *Саъдӣ*

**ШАНҶАРФ** شنجرف *шакли арабишудаи* **шангарф.**

Андак ранги шанҷарф ва лоҷвард бо ман буд, ки бар девори он масҷид байте навиштам. (1) *Носири Хисрав*

... Миқдоре аз пӯсти шер ёфтанд, ки ба заъфарон ва шанҷарф сатре чанд мағшуш бар он навишта буданд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАОМАТ** *а.* شأمت бадбахтӣ; манҳусӣ, шумӣ, накбат.

Шуд аз шаомати ту рӯи як қабила сиёҳ,
Шуд аз нуҳусати ту хуни ин заифа ҳадар. *«Оташкада»*

Муҳофизхон ба шаомати куфрони неъмат ба қатл расид. *«Таърихи Фаришта»*

**ШАР(Р)** *а.* شر бадӣ, фасод; зараррасонӣ ва бадкирдорӣ; *муқобили* **хайр 1.**

Мо аз шарри ин шер ба ҷон омадем. *Авфӣ*

Шарангез ҳам дар сари шар равад,
Чу каждум, ки то хона камтар равад. *Саъдӣ*

Ман ончунон аблаҳ нестам, ки ... хайри ӯро аз шар имтиёз накунам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Шарари шар муштаил гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

· **шару шӯр** бадӣ ва шӯридагӣ; *муқ.* **шӯр** I 2 **(шӯру шар).**

З-он шароби бехудӣ хоҳам, ки лояъқил шавам,
К-аз шару шӯри ҷаҳон як дам фароғам орзуст. *Махфӣ*

**ШАРА** *а.* شره *ниг.* **шараҳ.**

Шараи луқма ончунонам кард,
К-аз таассуб шудам ба як раҳ фард. (1) *Саноӣ*

**ШАРАЁН||ШИРЬЁН** *а.* شریان раги хунгард, раге, ки дар он хун мегардад; артерия.

Зеро ки вилоят чу тане ҳасту дар он тан,
В-ин ҳошияи шоҳраг асту шараён аст. *Манучеҳрӣ*

Ҷигару дил зи меъдаву шараён,
Суви тан обу бод карда равон. *Саноӣ*

Гул шуд зи ҳарири умр урьён,
Бар миннати дил фушурда ширьён. *Файзӣ*

**ШАРАНГ** شرنگ **1.** ҳанзал; **2.** ҳар чизи талх, заҳр.

Ҳама ба тунбалу ранг аст бозгаштани ӯ,
Шаранг нӯшомеғ асту рӯй заранддуд. *Рӯдакӣ*

Ҳар ҷаҳд, ки мекунам, даранг аст,
Ҳар нуқл, ки мемазам, шаранг аст. *Шоҳин*

**ШАР(Р)АНГЕЗ** شرانگیز фитнакор, бадкор.

Шарангез ҳам бар сари шар равад. *Саъдӣ*

**ШАРАР** *а.* شرر порахои ҷаҳандаи оташ, учқун, шарора.

Оташ, арчи сурхрӯй аст аз шарар,
Ту зи феъли ӯ сияҳкорӣ нигар. *Румӣ*

Шарари шар иштиол ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шарар дар миҷмари дил з-оташи шавқи муҳаббат зан,
Ки сӯзад хирмани сад ҷурмро як барқи оҳ он ҷо. *Туғрал*

◇ **шарар афрӯхтани оташи ғайрат** рашк бурдан.

Писари амми духтар шунид, ки ӯро ба дигаре тазвиҷ кардаанд, оташи ғайрат дар дилаш шарар афрӯхт ва дар фикри ҳилате афтод.*

**ШАРАРФИШОН** شررفشان шарарпош; шӯълавар.

Кунад чу мум раги гардани ҷаҳонро нарм,
Чу шамъ ҳар кӣ забони шарарфишон дорад. *Соиб*

**ШАРАРФИШОНӢ** شررفشانی шарорапошӣ, шӯълаварӣ; *маҷ.* таъсири зӯр.

Бар марсия тарзабоние кун,
В-аз навҳа шарарфишоние кун! *Шоҳин*

**ШАРАФ** *а.* شرف **1.** номус, шаън, ифтихор; обрӯ.

Дар хона ба иззату шараф бош,
Чун дурри насуфта дар садаф бош. *Ҳилолӣ*

Тақаддуми эшон бар дигар мулук аз барои шарафи насаби эшон аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** асилзодагӣ, наҷобат.

Пешӣ ва пасӣ ё ба мартабат бувад ё ба табъ бувад ё ба шараф бувад. *Ибни Сино*

Ман дар ту шарафе мебинам, ки мисли чун манеро ба хорӣ надиҳад. *Авфӣ*

**3.** фазилат; афзалият, бартарӣ.

Саг бар он одамӣ шараф дорад,
Ки дили мардумон биёзорад.
Ин суханро ҳақиқате бояд,
То маонӣ ба дил фуруд ояд. *Ҳофиз*

Форигам аз шарафи фоқа зи ташвиши ҷаҳон,
На ғами кисаву не ғуссаи дирҳам дорам. *Шоҳин*

**4.** *маҷ.* тасдиқ (аз тарафи одами бузург).

Бе шарафи мӯҳри хозинаш наниҳодаст
Дар дили кон офтоб ҳеҷ дафин(а)ро. *Анварӣ*

**ШАРАФОТ** *а.* شرفات кунгураҳои иморатҳои олӣ; қасрҳо; *маҷ.* баландиҳо.

Он шаҳр суре дошт, ки ба сутур ба мувозоти шарафоти он нарасидӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Танини иртиҳоли волидааш Хонзода дар шарафоти қалби вазеъ ва шариф ҷой гирифт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАРАҲ** *а.* شره **1.** ҳарисӣ, ҳирсу оз; тамаъ.

Бидӯзад шараҳ дидаи ҳушманд,
Дарорад тамаъ мурғу моҳӣ ба банд. *Саъдӣ*

Ҷамоате ... ҳар чӣ ёбанд, — хӯранд ва гиранд ва шараҳ ва ҳирси тамом доранд. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** майлу ҳаваси бисьёр нисбат ба чизе, эҳтирос, рағбат.

... Ба туюри шикорӣ ва килоби муаллам шараҳу валӯъе тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Шараҳи айш ва тараб бар вай истило ёфта, шароби бисьёр менӯшид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАРБ** *а.* شرب як навъ катони нозук ва латиф, ки дар Миср мебофтаанд.

Доманкашон ҳамешуд дар шарби заркашида,
Сад моҳрӯ зи рашкаш ҷайби қасаб дарида. *Ҳофиз*

**ШАРБА||ШАРБАТ I** *а.* شربه||شربت *ниг.* **шурба.**

**ШАРБАТ II** *а.* شربت нӯшобаи ширин, шираи мева, ки қанд ё шакар дар он омехта мешавад ва хосияти давоӣ дорад.

Ин ҳама заҳр чаро рехт фалак дар комат,
Шарбати шаҳде аз ин коса нанӯшида ҳанӯз. *Ҷомӣ*

Биё, соқӣ, он шарбати дилпазир,
Ки аз дидани ӯ шавад чашм сер. *Сайидо*

◇ **шарбати динор** номи давоест, ки аз гиёҳи кашус — зардпечак тайёр мекунанд.

Сӯзан ба забон буд зи бемории ифлос,
Додаш ба қадаҳ шарбати динор шукуфа. *Мушфиқӣ*

**шарбати табошир** як навъ давоест сафеди кабудтоб; **шарбати эътиқоди** *касе* **нӯшидан** бовари касеро ҳосил кардан, соҳибэътимоди касе шудан.

Бояд ки дар шӯробаи ғаму гирья баркӯшӣ, то шарбати эътиқоди халқ нӯшӣ. *Яҳьёи Себак*

**шарбати ҳалоҳили марг чашидан** *кинояо аз* мурдан.

Лашкар ... шарбати ҳалоҳили марг чашида, рахти ҳаётро аз дарвозаи мамот ба сарманзили сақар кашиданд. *«Фатҳнома»*

**ШАРБАТДОР** شربتدار он кӣ дар зиёфатҳо мутасаддии тайёр кардан ва ба маҷлис овардани шарбат аст.

Халосӣ аз ҷафои даҳр меҷуст,
Зи шарбатдор ҷоми заҳр меҷуст. *Ҷомӣ*

**ШАРВОЛ** شروال *ниг.* **шалвор.**

Яке аз он ду хоҷасаро, ки бузургтар буд ва беҳтар буд, корде дар миёни шарвол пинҳон кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ШАРЕҲ** *а.* شره ҳарис, озманд, аз ҳад афзун моилу роғиб ба чизе.

Шареҳ валӯъ бошад бар лаззоти зиёдат аз миқдори воҷиб. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ШАРЗА** شرزه хашмгин ва зӯровар.

Наёрад рӯи шери шарза дидан ҳеҷ саг ҳаргиз,
Ба бонги шери нар лекин зи роҳи дур саг лояд. *Ломеӣ*

Аз ҳайбати ӯ шерони шарза гом дар он куном наёрастандӣ ниҳод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сикандархон ҳамчу шери шарза аъломи мудофаа афрошта, ба як тарфатулайн эшонро мунҳазим гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**шарза мор** мори шарза, мори бадхашм ва кинавар.

Гаҳаш шарза море будӣ ёри ғор,
Гаҳаш анкабуте шудӣ пардадор. *Хоҷу*

**шарза ҳаюнон** ҳаюнони шарза, шутурони зӯровар ва нируманд.

Хурӯшиду бори арӯсон бибаст
Абар пушти шарза ҳаюнони маст. *Фирдавсӣ*

**ШАРИАТ** *а.* شريعت **1.** оин, тариқат, суннат, мазҳаб; *маҷ.* одат ва маслак.

Бад-ин дақиқа, ки рондам, гумони гадья мабар
Ба банда, гарчи гадоӣ шариати шуарост. *Анварӣ*

Мабош дар паи озору ҳар чӣ хоҳӣ, кун,
Ки дар шариати мо ғайр аз ин гуноҳе нест. *Ҳофиз*

**2.** роҳ ва қонунҳои дини ислом.

Риё ҳалол шуморанду ҷоми бода ҳаром,
Зиҳӣ тариқату миллат, зиҳӣ шариату кеш! *Ҳофиз*

**ШАРИК** *а.* شريک ҳамроҳ, ҳамдаст, ҳамкор, анбоз.

[Амруллайс гуфт]: ... Амирулмӯъминин ин вилоят моро дод, валекин туро бо худ шарик кардам дар мулк, бояд ки моро ёр бошӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар шодию ғам туро шарикам,
Мапсанд ба ман бадӣ, ки некам. *Шоҳин*

**ШАРИР** *а.* شرير бадкор, бадкирдор, бисьёр зараррасонанда, бадикунанда.

Эй фаттони шарир, падарамро бикуштаӣ ва гурехта, ва ман туро меҷӯям! *Авфӣ*

Қалимае чанд ваҳшатомез... дар миён овардам, чӣ аҷаб, ки дар зумраи шарирон маъдуд гардам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШАРИРА** *а.* شريره *муаннаси* **шарир; нуфуси шарира** нафс ва табиатҳои бад; одамони бадтабиат ва бадкирдор.

Чун баъзе аз нуфуси шарира ба тазвирот моиланд ва бад-он машғул, беҳтарин ваҷҳе он аст, ки ба вақти мубояати амлок боеъ ва муштарӣ пеши қозӣ ҳозир шаванд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ШАРИТА** *а.* شريطه шарт, қоидаи лозима ва тааллуқдор.

**ШАРИФ** *а.* شريف **1.** асил, наҷиб; **2.** бошарофат, шарофатманд, баланддараҷа; соҳиби ифтихор, соҳиби обрӯ; *муқобили* **вазеъ** 2.

Ишқ меварзаму уммед, ки ин фанни шариф
Чун ҳунарҳои дигар мӯҷиби ҳирмон нашавад. *Ҳофиз*

Искандар яке аз кордононро аз амали шариф азл карда ва амали хасис ба вай дод. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**3.** сардори ҳукмрони Макка, ки аз сайидон, авлоди Муҳаммад, таъин мешуд; **4.** *маҷ.* азиз.

Дареғо, ки бигзашт умри шариф,
Ба ҷамъи қавофию фикри радиф. *Ҷомӣ*

**5.** *маҷ.* пок ва муқаддас.

Бузург ҳазрату даргоҳи ту бузургонро
Шариф чун Ҳаҷаруласваду Минову Сафост. *Муиззӣ*

6. *маҷ.* бегуноҳ, беозор, маъсум.

Ҷонваре шарифи азизро беҷон кардаӣ! *Авфӣ*

◇ **ақли шариф** ақли олиманиш, ақле, ки касро ба роҳи шарафу обрӯ ҳидоят мекунад.

Дӯш бо ёри хеш мегуфтам
Сухане дӯстдор аз ҳар боб,
То расидам бад-ин, ки ақли шариф
Менамояд маро тариқи савоб. *Анварӣ*

**хотири шариф** хотири муборак, табиати олӣ (дар вақти муроҷиат ба бузургон ва калоншавандагон гуфта мешавад).

Гар хотири шарифат ранҷида шуд зи Ҳофиз,
Боз о, ки тавба кардем аз гуфтаву шунида. *Ҳофиз*

Оё хотири шарифи муллоро аз бахшандаи ҳалво малолест? *Савдо*

**ШАРИФУЛЪИРЗ** *а.* شریف‌العرض бошараф, соҳиби номус, бообрӯ, соҳиби иззати нафс.

Пас дабир бояд, ки каримуласл, шарифулъирз, дақиқунназар, амиқулфикр, собитурраъй бошад.
*Низомии Арӯзӣ*

**ШАРМ** شرم ҳаё, хиҷолат; номус, ор.

Амир Исмоил аз шарм рӯй ба вай нанамуд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Туро гар шарму дониш ёр будӣ,
Забонатро на ин гуфтор будӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

Бозори ҷунун дубора шуд гарм,
Ҳам вангі канора карду ҳам шарм. *Шоҳин*

**шарм доштан** шарм кардан, шармидан, ҳаё кардан.

Буте чун моҳ зону зад, мае чун лаъл пеш овард,
Магӯ, эй тоибам, Ҳофиз, зи соқӣ шарм дор, охир!
*Ҳофиз*

**ШАРМАНДА** شرمنده шармсор, хиҷолатзада, мунфаил, беобрӯшуда.

Чу мардум шӯхчашмӣ пеша карданд,
Ҳаё пеш ор, то шарманда гарданд. *Ҳилолӣ*

Чун зи акси оразат маҳ дар фалак шарманда шуд,
Нисбате набвад, ки гӯям ҳаст чун гул рӯи ту.
*Савдо*

**ШАРМАНДАГӢ** شرمندگی шармсорӣ, инфиол, хиҷолатмандӣ.

Барои дидани рӯят ҳавои зиндагӣ дорам,
Вагарна з-ин ҳаёти хеш сад шармандагӣ дорам.
*Махфӣ*

**шармандагӣ кашидан** шарманда ва хиҷолатманд шудан.

Шиква доранд остину доманам аз кӯтаҳӣ,
Мекашам шармандагӣ аз дасту пои хештан. *Сайидо*

Абри беборон зи дарьё мекашад шармандагӣ,
Чашми бенам косаи дасти гадо бошад маро. *Сайидо*

**ШАРМГИН** شرمگین бошарм, хиҷолаткашида, боҳаё.

Ба ҷон шармгин назди шоҳ омаданд,
Ҷигархаставу бо гуноҳ омаданд. *Фирдавсӣ*

Он ёри шармгин маю соғар намекашад,
Худро зи хона ҷониби манзар намекашад. *Сайидо*

**ШАРМЗАД** شرمزد шарманда, мунфаил.

Бимонӣ шармзад дар пеши довар,
Наёбӣ ҳеҷ гуна пушту ёвар. *Фахриддини Гургонӣ*

**ШАРМИДАН** شرمیدن шарм кардан, хиҷолат кашидан.

Рақиб андар балои ҳаҷр агар як шаб бисубҳидӣ,
Бишармидӣ, дигар аз ишқи маҳрӯён налофидӣ.
*Савдо*

**ШАРМНОК** شرمناک шармгин, изокаш, мунфаил.

Бихоҳу мадор аз кас, эй хоҷа, бок,
Ки мақтӯи рӯзӣ шавад шармнок. *Саъдӣ*

Нигори шармноки шармгуфтор
Ба дилҷӯӣ кунад ҷонро гирифтор. *Ҳилолӣ*

**ШАРМРӮЙ** شرم‌روی шармгин, боҳаё.

Дорам ҷаҳон-ҷаҳон гунаҳ, эй шармрӯй, ман
Чун рӯ аз ин ҷаҳон ба ҷаҳони дигар ниҳам? *Ҷомӣ*

**ШАРМСОР** شرمسار шарманда; шармгин, хиҷолатманд.

Чу лутфу карам чашм дорам зи ту,
Карам кун, ки бас шармсорам зи ту. *Хоҷу*

Чу дар вафои туам, бар дилам ҷафо написанд,
Ки пеши аҳли вафо шармсор хоҳӣ шуд. *Ҳилолӣ*

**ШАРМСОРӢ** شرمساری шармдор будан; шармандагӣ, хиҷолатмандӣ, инфиол.

Биёбам аз фироқат растгорӣ,
Набояд бурдат аз ман шармсорӣ. *Убайди Зоконӣ*

Мадеҳ з-ин хорию беэътиборӣ
Зи хотунони Мисрам шармсорӣ. *Ҷомӣ*

**ШАРНОҚ** *а.* شرناق доначаи сурхе, ки дар пилки чашм пайдо мегардад, гӯмижа.

Ба боди ҳамла зи гӯшаш бароварӣ панба,
Ба нуги найза зи чашмаш бурун барӣ шарноқ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ШАРОБ** *а.* شراب 1. май, бода, оби ангур.

Шабе Умар шароб хӯрда буд, рӯзи дигар ӯро хумор гирифта буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**шароби арғувон** маи арғувониранг, маи сурх.

Рехт баҳори зиндагӣ барги худу ту бехабар
Бар сари гул чу наргиси маст шароби арғувон.
*Камоли Хуҷандӣ*

**шароби гирон** а) маи зиёд, маи фаровон; б) маи зӯр, маи қавӣ, маи таъсиркунанда.

Сабукрӯҳ туркони нозукмиён
Шуда саргарон аз шароби гирон. *Хоҷу*

**шароби кадар** шаробе, ки аз растании кадар тайёр карда шуда, дар тиб кор фармуда мешавад.

Баъси ту шаҳобест, ки дар коми шаётин
Бо хирқаташ оташ чу шароби кадар ояд. *Анварӣ*

**шароби лаъл** маи ба ранги лаъл, маи сурх.

Бо ҳарифи хеш дарсоз, эй писар!
Дар шароби лаъл овез, эй ғулом! *Анварӣ*

**шароби лоларанг** шароби сурх.

Салсабили мову ҳур инак ба нақд,
Соқии гулбӯ шароби лоларанг. *Камоли Хуҷандӣ*

**шароби ноб** маи холис, маи софи беғаш.

Дилам зи савмаа бигрифту хирқаи солус,
Куҷост дайри муғону шароби ноб куҷо? *Ҳофиз*

**шароби ораз** *кинoя аз* сурхии рӯй, ҷилои рӯй.

Аз шароби оразаш дар боғ хуношом гул,
В-аз ҳавои кокулаш дар дашт саргардон сабо.*

**шароби сирф** шароби соф, шароби холис.

Ҳарифи ишқ, ки аз хештан хабар дорад,
Шароби сирфи муҳаббат нахӯрдааст тамом. *Саъдӣ*

**шароби таҳур** шароби пок, ки аз рӯи ақидаи динӣ гӯё аз он аҳли биҳишт менӯшанд.

Ҳар яке аз эшонро қадаҳе шарбат дод, гуфтӣ: Ин шароби таҳур аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**шароби ҷамил** шароби зулол ва бедурди софи гуворо.

Хаёли ғайр зи дил як тараф бинех, Имло,
Мудом маст шав аз нашъаи шароби ҷамил. *Имло*

**шароб паймудан** май рехтан.

Дар он шаб [Билқис] шароби зиёда бар мӯътод бар малик паймуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** нӯшидан.

...Ҳар рӯзе таом бихӯрдӣ бо он занон ва ба ш а р о б нишастӣ ва бо эшон шароб хӯрдӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

... бар шароби хамр иқдом намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**шаробу таом** нӯшидан ва хӯрок хӯрдан.

Хосияти ҳиндувон дорад ҳангоми хуфт,
Одати хоразмиён гоҳи шаробу таом. *Ломеӣ*

**ШАРОБЗАДА** شرابزده майзада, касе, ки шаробнӯшӣ ба вай одат шудааст, майхори ҳамешагӣ.

... Монанди шаробзада, ки илоҷи хумор ба хамр кунад, аз душманон дӯстӣ таваққуъ медошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАРОБХОНА** شرابخانه майхона, майкада.

Зоҳид агар ба ҳуру қусур аст умедвор,
Моро шаробхона қусур асту ёр ҳур. *Ҳофиз*

**ШАРОБХӮРА** شرابخواره шаробзада, майзада.

Маро, ки нест раҳу расми луқмапарҳезӣ,
Чаро маломати ринди шаробхора кунам? *Ҳофиз*

**ШАРОЕЪ** *а.* شرايع *ҷ.* **шариат.**

Ёроне, ки бо ӯянд, бад-он сабаб фиристодам, ки шуморо шароеи дин биёмӯзанд. (2) *«Таърихи Табарӣ»*

**ШАРОИТ** *а.* شرائط *ҷ.* **шарита.**

[Арслонхон]... ҷои нишасти худ он ҷо сохт ва амири бузургеро бар ин ҳисор кутвол сохта буд, то ба шароит нигоҳ медошт. *«Таърихи Наршахӣ»*

**шароити зимма** а) андози махсус, ки аз тарафи аҳли зимма ба ҳукмдорон дода мешуд; б) либоси махсуси аҳли зимма; **шароити адаб ба ҷо овардан** изҳори ҳурмат кардан, эҳтиром намудан.

Назар пеши Ҳиммат рафт ... ва шароити иззату адаб ба ҷой овард. *Яҳёи Себак*

**ШАРОР** *а.* شرار *ҷ.* **шарора||шарорат I.**

Барошуфт Кишвод аз он номдор,
Зибас гармияш шуд фусурда шарор. *Фирдавсӣ*

Сӯхтану ханда задан барқвор
Кӯтаҳии умр диҳад чун шарор. *Низомӣ*

Шарори синаи Маҷнун зи оташи Лайлӣ
Кабоб сохт ҳама оҳувони саҳроро. *Ҷомӣ*

**шарор афкандани шамшер** ҷилвагар шудани шамшер, дурахшидани шамшер.

Шароре, ки шамшери Доро фиканд,
Тапиш дар дили санги хоро фиканд. *Низомӣ*

**ШАРОРА||ШАРОРАТ I** *а.* شراره||شرارت пораи хурди ҷаҳандаи оташ, учқун.

Шарора з-он надорад партави шамъ,
Ки ин нури парокандасту он ҷамъ. *Низомӣ*

Ҳар кучо аз оташи теғат баромад шӯълае,
Офтоб он ҷо шарорат, осмон он ҷо духон. *Заҳири Форьёбӣ*

**ШАРОРАТ II** *а.* شرارت бадӣ, бадкорӣ, бадкирдорӣ, бадӣ кардан ва зиён расондан ба дигарон.

Ӯро шарорате дар нафс буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШАРОФАТ** *а.* شرافت шариф будан, бошарафӣ; обрӯмандӣ.

Ману шоир, туву девона муҳол аст муҳол,
З-ихтилоти ту ба кавнайн шарофат бинам. *Савдо*

**ШАРР** *а.* شر *ниг.* **шар(р).**

**ШАРРАНГЕЗ** شرانگيز *ниг.* **шар(р)ангез.**

**ШАРРУННОС** *а.* شرالناس бадтарини одамон.

Гар шӯҳра шавӣ ба шаҳр, шарруннносӣ,
В-ар гӯшанишин шавӣ, ҳама васвосӣ,
Он беҳ, ки агар Хизрӣ, агар Ильёсӣ,
Кас нашносад туро, ту кас нашносӣ. *Хайём*

**ШАРТ** *а.* شرط **1.** қарор, паймон, аҳд, қавлу қарор.

Бо эшон сулҳ карданд ва сулҳнома навиштанд ва шартҳо карданд, ки пеши роҳ назананд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ва ба сифати адолат вақте ороста гардад, ки даҳ шартро маҳфуз дорад. *Аҳмади Дониш*

**шарту паймон** аҳду паймон, қарордод.

Ба пайвастагӣ-бар гуво сохтанд,
Чу з-ин шарту паймон бипардохтанд. *Фирдавсӣ*

**2.** илтизом, лозим шуморидан ва алоқадор кардани чизе ба чизи дигар, лозим омадани чизе барои чизи дигар.

Шарти насиҳат он аст, ки чун хилофат бар ту арз кунанд, ту шааф нанамоӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар ояд гунаҳкоре андар паноҳ,
На шарт аст куштан ба аввал гуноҳ. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* қоида, расм, одат.

Инчунин шарти дӯстӣ бошад,
Ки бихонад ба лутфу бигзорад. *Анварӣ*

Бар бисоти нуктадонон худфурӯшӣ шарт нест,
Ё сухан донистa гӯ, эй марди оқил, ё хамӯш. *Ҳофиз*

**ба шарти адаб** аз рӯи ҳурмат ва эҳтиром.

Қадаҳ ба шарти адаб гир, з-он ки таркибаш
Зи косаи сари Ҷамшеду Баҳман асту Қубод. *Ҳофиз*

**ШАРФА I** شرفه кунгураи биноҳои бошукӯҳ; болохона, балкон.

**ШАРФА II** شرفه шарпа, овози по.

Шарфае бишнид дар шаб мӯътамад,
Баргирифт оташзана, к-оташ занад. *Румӣ*

**ШАРФОК** شرفاک *ниг.* **шарфа II.**

Тавонгар ба наздики зан хуфта буд,
Зан аз хоб шарфоки мардум шунуд. *Абӯшакури Балхӣ*

**ШАРЪ** *а.* شرع **1.** оину тариқати дини ислом, қонунҳои ислом.

Дар базм оби ангур онро мусаллам аст,
Дар шаръ хуни қурбон инро муяссар аст. *Муиззӣ*

Ҷавон гуфт: Эй ҳокими шаръу дин,
Гирифторам, оре, ба айбе чунин. *Савдо*

2. *маҷ.* оин, қоида, тартиб; қонун.

Ба мурғони гулистон сохтам ин нуктаро равшан,
Ба шаръи дӯстӣ гулбарг натвон чид дар доман,
Вале, чандон ки хоҳӣ, хок бар сар метавон кардан. *Сайидо*

**ШАРЪӢ** شرعی мансуб ба шаръ.

Агар он ҷурмро ҳаддест шаръӣ,
Набояд дошт он ҷо афв маръӣ. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

[Дар айёми ҳукумати амир Дониёл]... ҳамаи аҳком ва ҳудуди шаръӣ муаттал ва мӯҳмал монда, ба доду фарьёди мазлуме касе илтифот наменамуда. *Аҳмади Дониш*

**ШАРҚ** *а.* شرق тарафи офтоббаро, самти тулӯи офтоб; *муқобили* **ғарб.**

Ногаҳон се ҷонвар аз самти шарқ
Омаданд аз суръати тайрон чу барқ. *Румӣ*

Ҷирми хуршедро чӣ ҷурм бад-он-к
Шарқу ғарб ибтидо «шар» асту «ғар» аст. *Хоқонӣ*

**ШАРҚӢ** شرقی 1. мансуб ба шарқ; *муқобили* **ғарбӣ.**

Ин ҳисор дудар аст, яке дари шарқӣ ва дигар дари ғарбӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

2. сокини машриқзамин, машриқӣ.

**ШАРҲ** *а.* شرح ошкор ва равшан намудан, баён, эзоҳ, тафсир ва маънидод кардани ягон масъала.

Гуфтам: Чу биёӣ, ғами худ бо ту кунам шарҳ,
Аммо чӣ кунам, тоқати гуфтор надорам. *Ҳилолӣ*

Зибас дар нома шарҳи орзуманди рақам кардам,
Қалам шуд саргарон аз номаи меҳру вафои ман. *Мушфиқӣ*

**шарҳи муҳашшо** шарҳи ҳошиянок, шарҳе, ки дар канорҳои саҳифа боз як бори дигар шарҳу эзоҳ карда шудааст.

Восифӣ, шарҳи камолат чу нависад сода
Сафҳаи дида аз он шарҳи муҳашшо наргис. *Восифӣ*

**шарҳи ҳол** баёни ҳол, гузориши аҳвол ва зиндагонии шахсҳо ё як кас.

Зи шарҳи ҳол муллоро хабар шуд,
Варақгардони аҳволи писар шуд. *Мулҳам*

**ба шарҳ** ба тафсил, бо эзоҳу баёни ботафсил, муфассал.

Аҳволи ӯро ба шарҳ бигуфтам. *Авфӣ*

**шарҳу баст** шарҳ ва эзоҳи муфассал, ошкоро баён намудани масъалаи мушкил ба таври васеъ.

Ғараз аз ин шарҳу баст, ки дар ин фусул дода шуд, он аст, ки мартабаи одамӣ маълум шавад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШАРҲА** *а.* شرحه порча, луқма; порчаи гӯшт, буридаи гӯшт; **шарҳа-шарҳа** *порча-порча.*

Сина хоҳам шарҳа-шарҳа аз фироқ,
То бигӯям шарҳи дарди иштиёқ. *Румӣ*

Синаи бекинаи маҳҷур аз захми нохуни иштиёқ шарҳа-шарҳа ва фигор [гашт]. *Восифӣ*

**ШАСТ** I شست‖شصت *шумораи миқдорӣ* адади 60 (٦٠).

Ба пеши сипоҳ андарун пил шаст,
Ҷаҳон паст гашта зи пилони маст. *Фирдавсӣ*

Чу дар ш а с т уфтодаш зиндагонӣ,
Ҳаданг уфтодаш аз шасти ҷавонӣ. *Низомӣ*

**ШАСТ** II شست 1. сарангушт, ангушти ибҳоми даст ё по.

Бимолид ҷоҷи камонро ба даст,
Ба ҷарми гавазн андаровард шаст. *Фирдавсӣ*

2. оҳани нӯгкаҷ барои моҳигирӣ, қуллоби моҳигирӣ, қалмоқ, чангак.

Моҳӣ аз ҳавзае ба шаст орӣ,
Моҳро дертар ба даст орӣ. *Низомӣ*

Ҳоли ӯ дар банди он зулфи чу шаст афтодааст
Мужда бод, эй дил, ки дузди ман ба даст афтодааст *Сайидо*

3. ҳалқаи ангуштармонанде, ки барои кашидани зеҳи камон ба сарангушт гузошта мешавад.

Назар кун, чу сӯфор дорӣ ба шаст,
На он гаҳ, ки партоб кардӣ зи даст. *Саъдӣ*

Хисрав чу шунид, рафт аз даст.
Бишкаст камону шаст бигсаст. *Шоҳин*

4. мизроб, нохунаки танбӯр ва дутор.

Бигрифт ба чанг чангу биншаст,
Бинвохт ба чанг чангу зад шаст. *Рӯдакӣ*

5. ништари ҳаҷҷом — хунгир.

Омад он рагзани масеҳпараст,
Шасти алмосгун гирифта ба даст.*

**ШАСТ** III شست тез, ҷобук; даррав, ҳозир.

Гуфт: Бӯсат диҳем, гуфто: Шаст!
Гуфт: Ҳон, вақт ҳаст? — гуфто: Ҳаст! *Низомӣ*

**ШАСТБОЗ** شست‌باز дорои дарозӣ ва масофати шаст қулоч; *маҷ.* бисьёр дароз ва фарох; **чоҳи шастбоз** чоҳи бисьёр чуқур ва фарох.

Офарин бар маркабе, гар бишнавад дар нимашаб
Бонги пои мӯрча аз зери чоҳи шастбоз. *Манучеҳрӣ*

**ШАСТГИР** شست‌گیر *кинояи аз* тирандоз.

Агар Хисрави шаст амирон бувад,
Ҳамомоҷи ин шастгирон бувад. *Низомӣ*

**ШАТ(Т)** *а.* شط 1. канори дарьё, соҳил.

Ба дарьё мешудӣ, бар шат нишастӣ,
Ба гул рағбат намудӣ, лола ҷустӣ. *Низомӣ*

Аз мавҷи ғам наҷот касеро, к-ӯ ҳанӯз
Бар шатти кавну фурзаи олам наёмадаст. *Хоқонӣ*

2. рӯди бузург, дарьё.

Ғаввосон ба шат фурӯ рафтанд ва ангуштарин баровварданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Гар рӯ ба саҳро оварам, аз лолазор оташ дамад,
Киштӣ чу дар об афканам, хезад ғубор аз рӯи шат *Сайидо*

3. номи дарьёи бузург, ки дар Ироқ аз баҳам пайвастани дарьёҳои Даҷла ва Фурот ба вуҷуд омадааст, Шаттуларабб.

Эй ки андар чашмаи шӯр аст ҷот,
Ту чӣ донӣ Шатту Ҷайҳуну Фурот. *Румӣ*

**ШАТАВӢ** *а.* شتوی 1. мансуб ба шито I.

Ҳар кӣ андеша кунад, ки ин анвои меваву раёҳин, ки баъзе харифӣ асту баъзе рабеӣ ва баъзе сайфӣ ва баъзе шатавӣ, чӣ гуна ҷамъ буда бошад. *Носири Хисрав*

Марде пайдо шуда, ки даъвии каромот мекунад, ва дар сайф меваҳои шатавӣ ва да ]шито меваҳои сайфӣ зоҳир месозад. «*Равзат-ус-сафо*»

2. тухми ғалла, ки дар зимистон кошта мешавад, тирамоҳӣ.

**ШАТАЛ** *а.* شتل маблағе, ки қиморбоз пас аз бурдани пули хариф ба тариқи инъом ба дигарон медиҳад, чӯтал.

Ман он муқассири беҳосилам дар ин олам,
Ки моя бохтаву чашм дар шатал дорад. *Соиб*

**ШАТАН** *а.* شطن таноб, ресмон, расани дароз.

Баршавад бар борам сангин ба сони манҷаниқ,
Дарравад дар қаъри водӣ чун ба чоҳ-андар шатан.
*Манучеҳрӣ*

Беоб водии ману асби ман аз арақ
Ғарқ андар об чун ба шати Даҷла-бар шатан.
*Ломеӣ*

**ШАТАТ** *а.* شطط аз ҳад гузаштан, таҷовуз; зулм ва тааддӣ.

Баъзе аз умарои дигар... ба савдои фосид оғози шатат ва шайтанат намуда ... «*Таърихи Фаришта*»

*Ва дар файсали қазоё бо ӯ аз сари шатат ва ҷадал* сухан меронд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ШАТМ** *а.* شتم дашном додан, ҳақорат кардан; **зарбу шатм** шаллоқу дашном.

... Ки нодоне агар дуздӣ намудӣ,
Ба зарбу шатм танбеҳаш намудӣ. *Ҳозиқ*

**саб(б) ва шатм** ҳақорат, дашном.

Чун аз Шом мурочаат намуда *ба Мадина* расиданд, забон ба саб ва шатми Язид кушода гуфтанд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ШАТР** *а.* شطر **1.** нимаи ягон чиз; ҷузъ, пора; **шатре** қадаре, каме, баъзе, андаке.

Шатре аз карами ӯ бо шумо ҳикоят кунам. *Авфӣ*

Ҳасан, бародари Фазл бинни Саҳл,... шатре аз он нусха аз сурьёнӣ ба арабӣ нақл кардааст.
«*Равзат-ус-сафо*»

**2.** ҷониб, сӯй, тараф; *маҷ.* ҷой.

В-он ки бар шатри шатти ин дарьёст,
На сазовори лӯълуи лолост. *Саноӣ*

**ШАТРАНГ** شترنگ||شطرنگ шаҳмот.

То ҷуз аз бисту чаҳораш набувад хонаи нард,
Ҳамчу дар сию ду хонаст асоси шатранг. *Наҷҷор*

**ШАТРАНҶ** شطرنج *шакли арабишудаи* **шатранг.**

Асп ору камон ору каманд ору китоб ор,
Шеъру қаламу барбату шатранҷу маю нард. *Оғоҷӣ*

**шатранҷ бохтан** шатранҷбозӣ кардан, шоҳмотбозӣ кардан.

Ахтарон бо бахти ӯ шатранҷи рафъат бохтанд,
Бахти ӯ ҳар ҳафтро асбу руху фарзин ниҳод.
*Муиззӣ*

Ва барбат некӯ навохтӣ ва нарду шатранҷ бохтӣ.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ШАТРАНҶБОЗ** شطرنجباز шоҳмотбоз.

Бозии худ кардӣ, эй шатранҷбоз,
Бозии хасмат бубин паҳну дароз. *Румӣ*

**ШАТРАНҶӢ** شطرنجی шоҳмотбоз.

**ШАТТ** *а.* شط *ниг.* **шат(т).**

**ШАТҲ** *а.* شطح **1.** дар тасаввуф — суханони мухолифи зоҳири шаръ гуфтан ва калимоти мухолифи шариат ба забон овардан; **2.** суханҳои бешармонаи густохона.

Томоту шатҳ дар раҳи оҳанги чанг неҳ,
Тасбеҳу тайлисон ба маю майгусор бахш. *Ҳофиз*

**ШАТҲИЁТ** *а.* شطحيات *ҷ.* **шатҳ.**

Шайх Наҷибуддин гуфта, ки вай пайваста шатҳиёт гуфтӣ. (2) *Ҷомӣ*

**ШАФАК** شفک нобакор, беҳунар, нодон.

Пиндошт ҳаме ҳосид, к-ӯ боз наёяд,
Боз омад, то ҳар шафаке жож нахояд. *Рӯдакӣ*

**ШАФАТАЙН** *а.* شفتين ду лаб, лабон.

Сад ҳилаву тадбир бихарҷидаму Савдо,
Охир нашунидам сухане з-он шафатайно. *Савдо*

**ШАФАҚ** *а.* شفق сурхии нури офтоб дар вақти фурӯ рафтан ва ё ҳангоми субҳ пеш аз тулӯъ.

Субҳ чу дар гирьяи ман бингарист,
Бар шафақ аз шафқати ман хун гирист. *Низомӣ*

Арғувон аз шафақи чеҳраи гулбори ту шуд,
Хирмани оташ аз он рӯ ба гулистон афтод. *Шоҳин*

**шафақи май** *киноя аз* тобиши сурхии ҳамчун шафақи шароб.

Шафақи май сӯи Парвин наравад, то накунад
Як моҳи чорда(ҳ) бо панҷ ҳилоли ту қирон.
*Бадри Чоҷӣ*

**ШАФАҚАТ||ШАФҚАТ** *а.* شفقت меҳрубонӣ, дилсӯзӣ, ғамхорӣ, марҳамат.

Дар ҳар коре, ки бошӣ, марҳамат ва шафақат ба ҷой овар. *Авфӣ*

Эй ҷафоандешаи бадхӯ, худоро, шафқате,
Чанд бошам аз шиканҷи меҳнати ғам дар азоб?
*Туғрал*

**ШАФАҚГУН** شفق گون *киноя аз* сурхранг.

Қашида соябонҳо сар ба гардун.
Чу абри навбаҳор, аммо шафақгун. *Ҳозиқ*

◇ **ашки шафақгун** *киноя аз* ашки хунин.

Ҳеҷ шаб бе ту дилам нола ба гардун накашид,
Ки ба рӯям рақам аз ашки шафақгун накашид.
*Ҷомӣ*

**оби шафақгун** *киноя аз* шароби сурх.

Шуд моҳи ид аз шафақ чун ҷоми зар боз ошкор,
Яъне аз оби шафақгун ҷоми зар холӣ мадор. *Ҷомӣ*

**ШАФАҚОСО** شفق آسا монанди шафақ, сурхранг.

Намедонам чӣ кулфат ин дили ҳасратнишон дорад,
Шафақосо ба хун меғалтаду чун най фиғон дорад.
*Амлаҳ*

**ШАФАҚРУХСОРА** شفق رخساره *киноя аз* сурхрӯ, гулчеҳра.

Ҳилолабрӯ, шафақрухсорае, бо хеш мағруре,
Фалакрафтор бебоке, моҳи хуршедҳампое. *Сайидо*

**ШАФАҚӢ** شفقی *киноя аз* сурхранг.

Гуфто: Дамид субҳ, чаро пас нишастаӣ,
Бархезу з-он маи шафақӣ шишае биёр.
*Фитрати Зардӯз*

**ШАФЕЪ** *а.* شفیع шафоаткунанда, касе ки барои дигаре илтимоси афв ва ё ёрманди мекунад, воситачӣ.

Ҳаме шафеъ наёбам аз ӯ ба узри гуноҳ,
Каримтабъии ӯ назди ӯ шафеъ басам. *Фароловӣ*

Унсурӣ шафеи ӯ шуда, ҷаримаи ӯро аз султон дархост. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**шафеъ ангехтан** (*ё* **овардан**) восита қарор додан (касеро).

Шафеъ ангехт пирони куҳунро,
Ба назди шаҳ баранд он сарвбунро. *Низомӣ*

Овардаам шафеъ дили зори хешро,
Панде бидеҳ ду наргиси хунхори хешро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШАФИҚ** *а.* شفیق меҳрубон, мушфиқ; дилсӯз.

Агар бар рафиқон набошӣ шафиқ,
Ба фарсанг бигрезад аз ту рафиқ. *Саъдӣ*

Агар Ризо ба ин дастур ба мусалло равад, мардум шафиқи ӯ шаванд. *«Равзат-ус-сафо»*

**рафиқи шафиқ** дӯсти меҳрубон, ҷӯраи қарин.

Бириниҷи зарди пур аз равғану рафиқи шафиқ,
Агар ҳалова бувад дар бараш, зиҳӣ тавфиқ.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ШАФОАТ||ШИФОАТ** *а.* شفاعت илтимос кардан, талабидани афв ё ёрманди аз касе барои касе, восита шудан.

Ҷигар бесабру танҳо дар қаноат,
Мижа дар хашму лабҳо дар шафоат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Халифа шафоати Исмоилро қабул кард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**шафоат кардан** илтимос кардан, ёрманди талабидан.

Абдуллоҳ дар хонаи Усмон гурехтааст ва Усмон ӯро шафоат мекунад. *«Таърихи Табарӣ»*

Ба наздики амири асас омад ва дар ҳаққи ӯ шафоат кард ва ӯро халос дод. *Авфӣ*

**ШАФОАТГАР** شفاعت گر шафоаткунанда, воситачӣ.

Баъд аз он дар зери дор овар маро,
То биҳоҳад як шафоатгар маро. *Румӣ*

**ШАФОАТКУН** شفاعت کن омурзишгор, бахшандаи гуноҳ.

Замондори олам сияҳ то сапед,
Шафоаткуни рӯзи биму умед. *Низомӣ*

**ШАФОАТХОҲ** شفاعت‌خواه шафоатталаб, узрхоҳ, пурсандаи афв ва омурзиш.

Мураққаъбаркаши нар(у) модае чанд,
Шафоатхоҳи корафтодае чанд. *Низомӣ*

**ШАФТАРАНГ** شفترنگ меваест аз ҷинси шафтолу, бештар сурху сафед аст.

Бо симоъи чанг бош аз чоштгаҳ то он замон-к
Бар фалак Парвин падид ояд чу симин шафтаранг.
*Асҷадӣ*

**ШАФТОЛУ** شفتالو **1.** меваи серширани хуштаъму зардранг, ки донааш калон ва сахту талх аст; **2.** *маҷ.* лаб; бӯса.

Домани себ кашонем сӯи шафтолу,
Бибарем аз гули ту чанд сухан сӯи суман.
*Шамси Табрезӣ*

**ШАФТОЛУД** شفتالود *ниг.* **шафтолу; шафтолуд гирифтан** *маҷ.* бӯса кардан.

Даст бурдаш ба себи мушколуд,
Чанд навбат гирифт шафтолуд. *Саъдӣ*

**ШАФФОФ** *а.* شفاف ҳар чизе, ки монанди булӯр ва шиша соф буда, аз пушти он чизҳои дигар дида мешавад хеле софь, зулол ва беғубор.

Дар дарьёи Қулзум булӯре падид омадааст,
латифтар ва шаффофтар аз булӯри мағрибист.
*Носири Хисрав*

Лаб аз бас нозуку шаффоф будаш,
Намехандиду дандон менамудаш. *Новим*

Махфиё, оинаи мақсуд кай равшан шавад,
Гар ғубори дуди он оинагар шаффоф нест. *Махфӣ*

**ШАФША** شفشه **1.** шохаи дарахт; **2.** шӯшаи тилло ё нуқра.

Боғ пур ҳуққаҳои дурру гуҳар,
Роғ пур шафшаҳои нуқраву зар. *Саноӣ*

**3.** нахи тилло ва ё нуқра, симҳои борики тилло ва нуқра.

Бар ӯ бофта шафшаи симу зар,
Ба шафша-дарун нобисуда гуҳар. *Фирдавсӣ*

**4.** чӯбе, ки ҳаллоҷон пахтаро бо он мезананд, саваҷӯб.

**ШАФШОҲАНГ** شفشاهنگ тахтаи оҳан, ки сӯрохҳои майда ва калон дорад; заргарон симҳои тилло, нуқра ва ғайраро барои борик кардан аз он гузаронда мекашанд, кирьётахта.

**ШАФҚАТ** *а.* شفقت *ниг.* **шафақат.**

**ШАХ** I شخ **1.** кӯҳ, кӯҳпора.

Ба як ҳаданги дижоҳанг ҷанг дорӣ танг,
Ту бар паланг шаху бар наҳанг дарьёбор. *Унсурӣ*

**2.** замини сахт ва ноҳамвор, домани кӯҳ.

Хиромидани кабк бинӣ ба шах,
Ту гӯӣ зи дебо фигандаст нах. *Абӯшакури Балхӣ*

Яке лашкар аст ин чу мӯру малах,
Гирифта биёбону ҳам регу шах. *Фирдавсӣ*

**3.** сахт, дағал.

**ШАХ** II شخ *шакли дигари* **шох.**

На дар роғ сабза, на дар боғ шах,
Малах бӯстон хӯрду мардум малах. (1) *Саъдӣ*

**ШАХИШ** شخش мурғи хурдтараки хушовоз.

Гургро кай расад маломати шот,
Бозро кай бувад ниҳеби шахиш. *Рӯдакӣ*

**ШАХКАМОН** شخ کمان тирандозе, ки зеҳи камони ӯ сахту таранг бошад, кашидани чунин камон далели қуввати зиёд аст.

**ШАХКАМОНӢ** شخ کمانی пурзӯрӣ, тавоноӣ; *маҷ.* сахтдилӣ, сангдилӣ, бераҳмӣ.

Қ-эй сангдил ин чӣ меҳрубонист,
В-эй тирзан, ин чӣ шахкамонист? *Шоҳин*

**ШАХКОСА** شخ کاسه жола, яхча.

Бар аодит бипошад ҳама шахкосаву ҷор. *Рӯдакӣ*

**ШАХНАВАРД** شخنورد кӯҳу кӯталгард, кӯҳнаворд (сифати аспи тездав).

Шахнаварде, ки чу оташ бувад андар ҳамла,
Ҳамчунон барқмаҷолу ба равиш бодмизоҷ. *Манучеҳрӣ*

**ШАХОР** شخار ишқор.

Аз намак ранги ӯ гирифта қарор,
Хокаш аз гард шургашта шахор. *Унсурӣ*

**ШАХС** *а.* شخص **1.** колбуд, пайкар, ҷисм, тан.

Теғи қаҳри ту маозоллоҳ ар оҳихта шавад,
Бим бошад, ки кунад шахси бақоро бисмил. *Тайён*

Чист он мурғе, ки н-осояд замоне аз сафир,
Шахсаш андуда ба зарру фарқаш андуда ба қир. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**2.** кас, нафар, одам.

Ва шахсе бар даргоҳи ту мунтазир бошад барои имзои ҳоҷате. *Аҳмади Дониш*

**3.** *маҷ.* зот; вуҷуд.

Аз шахси ӯ нагашта ҷудо ҷоҳу мафхарат,
Дар ҳукми ӯ накарда гузар моҳу офтоб. *Анварӣ*

Тааммул дорад ин ҷо шахси вахшат,
Садо печида бар найранги фурсат. *Бедил*

**4.** *маҷ.* сиёҳии инсон ва ғ., ки аз дур менамояд, қаро, нёҳ, суроб.

Аз шахси дев чашми далерон пур аз хаёл,
В-аз бонги ғӯл гӯши сутурон пур аз танин. *Ломеӣ*

**ШАХУДАН** شخودن харошидан ва реш намудан ба нохун.

Ман ҳамонам, ки маро рӯй ҳаме ашк шахуд,
Ман ҳамонам, ки маро даст ҳаме ҷома дарид. *Фаррухӣ*

Бипурсид бисьёру бишхуд хок,
Ба нохун сари чохро кард чок. *«Луғати фурс»*

**ШАХУЛИДАН||ШИХУЛИДАН** شخولیدن бонгу фарьёд кардан, дод задан; хуштак кашидан.

Он шахулидан ба курра мерасид,
Сар ҳамебардошт, аз худ мерамид. *Румӣ*

Ту дуоро сахт гиру мешахул,
Оқибат бирҳонадат аз дасти ғӯл. *Румӣ*

**ШАХШ** شخش кӯҳна (онд ба ҷома, пӯстин ва ғ.).

Ба панҷ мард яке шахш пӯстин бар тан,
Ба панҷ кӯдак ниме гилем пӯшиданӣ. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ШАХШИДАН** شخشیدن лағжидан; аз ҷо афтидан.

Аз ту бахшудан асту бахшидан,
В-аз ман афтодан асту шахшидан. *Саноӣ*

**ШАШ** شش *шумораи миқдорӣ* ададн 6 (٦); шаш ҷиҳат шаш тараф: боло, поин, рост, чап, пеш, пас.

Шаш ҷиҳат чун забона тез кунад,
Ҳам ҷаҳон, ҳам ҷиҳат гурез кунад. *Низомӣ*

◇ **шаш гиребон** шаш ҷиҳат.

Ҷиҳатро шаш гиребон бар сар афганд,
Заминро чор гавҳар дар бар афганд. *Низомӣ*

**шаш хотун** *киноя аз* шаш сайёра: Зуҳал, Муштарӣ, Зӯҳра, Миррих, Аторуд, Моҳ.

Дар рикобаш ҳафт гесудору шаш хотун радиф. *Хоқонӣ*

**ШАШДАР** ششدر **1.** дорои шаш дар, дорои шаш роҳи бaромад.

Бувад ба шашдари ғам мӯҳраи муроди адӯ,
Ба сони тоc зи ҳайрат кушода монда даҳон. *Восифӣ*

**2.** дар бозии нард — мавриде, ки ҳариф ҳамаи шаш хонаи пеши мӯҳраҳои тарафи муқобилро ишғол карда, ба ҳаракат додани онҳо имкон надиҳад; *маҷ.* оҷиз, ҳайрон; ◇ **(ин) шашдари девлох** *киноя аз* дуньё.

Набинӣ дар ин шашдари девлох
Зи шодӣ дили шаш нафарро фарох. *Ҷомӣ*

**ШАШДОНГ** ششدانگ тамоми моликияти ба шаш қисм тақсимшаванда; тамоми моликияти касе; пурра, комил.

Иброҳим Одилшоҳ ... умарои туркиро, ки ба тохту тороҷ шашдонги яктоанд, бар урдуи Бурҳон — Низомшоҳи Баҳрӣ таъин намуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ШАШПАНҶЗАН** شش پنجزن **1.** қиморбоз; **2.** касе, ки дар вақти бозӣ тамоми чизҳояшро ба бозӣ мегузорад; **3.** *маҷ.* талафкунандаи тамоми дороии худ.

Лек гар мирам, надорам ман кафан,
Дар қиморам муфлису шашпанҷзан. *Румӣ*

**ШАШРӮЗА** ششروزه ба муддати шашрӯз; ◇ **(ин) тоқи шашрӯза** *киноя аз* бебақоии дуньё.

Аз ин тоқи шашрӯза беҳрӯз кист? *Хоҷу*

**ШАШСАРӢ** ششسری: **зари шашсарӣ** тиллои холис.

**ШАШҶИҲАТӢ** شش جهتی мансуб ба шаш ҷиҳат; *ниг.* шаш (шаш ҷиҳат); **дайри шашҷиҳатӣ** *маҷ.* дуньё.

Муҳандиси фалакӣ роҳи дайри шашҷиҳатӣ
Чунон бибаст, ки раҳ нест зери дайри мағок. *Ҳофиз*

**ШАЪБ** *а.* شعب тӯдаи мардум, анбӯҳии мардум.

Дар ин асно лашкариён шаъб карда марсумот талаб доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАЪБАДА||ШӮЪБАДА||ШАЪБАЗА||ШӮЪБАЗА** *а.* شعبده||شعبذه **1.** бозии ҳайратбахш, найрангбозӣ.

Бо кӯҳҳо чӣ шӯъбада кард осмон, ки боз
Пирӯзагун шуданд ҳаме кӯҳсорҳо. *Ломеӣ*

Зи баҳри кавкабаи ҳодисоти тақдираш
Ҳазор шаъбаза дар коинот пинҳон кард. *Убайди Зоконӣ*

**2.** фиреб, фиребу найранг, макр.

Эй фитнаангез, ҳанӯз умедворӣ, ки ба шӯъбада ва фиреб халосӣ ёбӣ? *«Нигори дониш»*

Он чӣ чашму лабат омӯхта, Ҳоруту Масеҳ
З-ин мамар шӯъбадаву з-ин қибал эъҷоз накард. *Шоҳин*

**шаъбада бохтан** найрангбозӣ кардан; ҳила ва макр ба кор бурдан.

Мо мехостем, ки шаъбада бозем, аммо ин занро хирад ва пешбинӣ бештар аз занн аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ШАЪБАДАБОЗ||ШӮЪБАДАБОЗ** شعبده باز найрангбоз.

Ту умр хоҳу сабурӣ, ки чархи шӯъбадабоз
Ҳазор бозӣ аз ин турфатар барангезад. *Ҳофиз*

**ШАЪБАДАБОЗӢ||ШӮЪБАДАБОЗӢ** شعبده‌بازی найрангбозӣ.

В-он бутон ҳамчунон дар он бозӣ
Менамуданд шӯъбадабозӣ. *Низомӣ*

**ШАЪБАДАГАР||ШӮЪБАДАГАР** شعبده‌گر найрангбоз.

Бар вафои дили ман нола бароред, чунон-к
Чанбари ин фалаки шаъбадагар бикшоед. *Хоқонӣ*

**ШАЪБАЗ** *а.* شعبذ *ниг.* шаъбада.

Бошад чу бар ҳақ ёри ман, доранд воҷиб кори ман,
Дар додани идрори ман бе шаъбазу фикру хиял. (2)
*Ломеӣ*

**ШАЪБАЗА** *а.* شعبذه *ниг.* шаъбада.

**ШАЪБОН** *а.* شعبان моҳи ҳаштӯми соли қамарии ҳиҷрӣ.

Гӯянд, ки май ба моҳи шаъбон на равост,
Не моҳи раҷаб, ки он маҳи хоси худост,
Шаъбону раҷаб моҳи худоянду расул,
Мо май рамазон хӯрем, к-он хосаи мост. *Хайём*

Моҳи шаъбон манеҳ аз даст қадаҳ, к-ин хуршед
Аз назар то шаби иди рамазон хоҳад шуд. *Ҳофиз*

**ШАЪН||ШОН** *а.* شأن||شان **1.** кору ҳол; **2.** шавкат, азамат; қадр; мартаба, дараҷа, ҷоҳ.

Кор дар улувви шону нифози фармон ва камоли иқболу ҳусули омол ба ғоят расид. *«Равзат-ус-сафо»*

Бӯзина ҷавоб дод, ки ғазаб кардан муносиби шони ту нест, ки озурдани заифон натиҷаи хуб надиҳад. *«Нигори дониш»*

◇ **дар шаъни (ё шони)** дар ҳаққи ..., дар бораи ...

Аз сароби обгун касро набошад манфаат,
З-он ки андар шаъни бадхоҳони ӯ омад сароб. *Муиззӣ*

Сад сураи ҳаҷр мефурӯхонам,
Дар шони висол ояте бояд. *Анварӣ*

Оёти фатҳу нусрат дар шаъни ӯст нозил. *Савдо*

**ШАЪР** *а.* شعر **1.** мӯйҳо; маҷмӯи мӯйсари касе.

Зи шаъри сияҳ баста бар гул ниқоб,
Зи сунбул шаб афканда бар моҳ тоб. *Хоҷу*

То хондани шеъру гуфтани ӯ
Фарқ аст аён зи шаър то мӯ. *Шоҳин*

**2.** болопӯши мӯини сабуки шабона.

Паричеҳр гуфтӣ, сипаҳбад шунуд,
Зи сар шаъри шабгун ҳамебаркушуд. *Фирдавсӣ*

◇ **шаъри сиёҳ** *киноя аз* шаб, зулмати шаб, торикшаб.

Сар аз бурҷи моҳӣ баровард моҳ,
Бидаррид то ноф шаъри сиёҳ. *Фирдавсӣ*

**ШАЪРБОФ** شعرباف мӯйтоб, касе, ки порча аз мӯй ё абрешим мебофад.

Шуурӣ аз табақаи шаърбофони он диёр аст.
*«Оташкада»*

**ШАЪРПӮШ** شعرپوش пӯшандаи ҷомаи мӯина.

Дар суффаҳои шеъртирозони шаърпӯш,
Дар тоқҳои захманавозони зӯҳрафар. *Бадри Чочӣ*

**ШАЪШАА** *а.* شعشعه пароканда ва парешон шудани нур ва рӯшноии офтоб ба ҳар тараф, партав, дурахши офтоб; дурахш, ҷило, дурахшонӣ.

Барқе аз шаъшааи талъати рахшони ту ҷаст,
Шӯъла дар хирмани муште хасу хошок андохт. *Ҷомӣ*

Як соиқа аз саҳоби ишқ аст,
Як шаъшаа з-офтоби ишқ аст. *Файзӣ*

**ШАЪШАОТ** *а.* شعشعات *ҷ.* шаъшаа.

То забун гардад ба пеши он назар
Шаъшаоти офтоби бошарар. *Румӣ*

**ШАЪШАЪ** *а.* شعشع дурахшонӣ, тобандагӣ.

В-он сару он фарқ, к-аш шаъшаъ шуда,
Вақти пирӣ нохушу аслаъ шуда. *Румӣ*

**ШАҒ||ШУҒ** شغ **1.** шох; шохи дарахт; шохи ҳайвон.

Ба фолаш бад омад ҳаме ҷанги гург
Шуғи гову рои ҷавони сутург. *Фирдавсӣ*

Ба бозию ханда гирифту нишаст,
Шағи гову дунболи гурге ба даст. *Фирдавсӣ*

**2.** қадаҳи шаробнӯшӣ аз шохи гов.

**ШАҒАБ** *а.* شغب **1.** овози баланди ғулғуладори шӯрангез, мағал, шӯру ғавғо.

Аз шағаби мардумон лола ба ҳуш омадаст,
Зер ба бонг омадаст, бам ба хурӯш омадаст.
*Манучеҳрӣ*

Шағабхоҳи шайпур аз оҳанги тез
Чу сури Сирофил дар растахез. *Низомӣ*

Овози бонг ва шағаб аз дари қаср бархост.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** фитна ва фасод; ҷидол, ҳархаша.

Хӯру хобу хашму шаҳват
Шағаб асту ҷаҳлу зулмат. *Саъдӣ*

**шағаб сохтан** шӯру фитна кардан, шӯру фитна ангехтан.

Чиҳил рӯз лашкар шағаб сохтанд,
Қ-аз он диз кулӯхе наяндохтанд. *Низомӣ*

**3.** ҳаяҷони бисёр, хашму ғазаб.

Ҳилм он бувад, ки нафсро тамонинате ҳосил ояд, ки ғазаб ба осонӣ таҳрики ӯ натавонад кард ва агар макрӯҳӣ бинад, дар шағаб наёяд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ШАҒАБНОК** شغبناک пуршӯру ғавғо, пурмағал, пурҷӯшу хурӯш.

Ба хидмат бар замин ғалтид бар хок,
Хурӯше баркашид аз дил шағабнок. *Низомӣ*

◇ **абри шағабнок** абри гулдурросӣ.

То рӯй ба ҷунбиш наниҳад абри шағабнок,
Софӣ нашавад раҳгузари сел зи хошок. *Манучеҳрӣ*

**ШАҒАФ** *а.* شغف муҳаббат ва дӯстии пурэҳтирос ва шиддатнок; шавқу ҳавас.

Ба маю мутриби хушнағма шағаф пеш намой,
Ки зи инсофи ту ақтори ҷаҳон пуршағаф аст. *Анварӣ*

Маликро аз шунидани ин суханон шағаф ба дидани Юсуф бештар шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАҒБА I** شغبه обилаи шахшудаи пӯсти даст, пой ва ғ.

**ШАҒБА II** شغبه фирефта; хору залил; мутеъ.

Сухраи ӯ Офтобу шағбаи ӯ Муштарӣ,
Бандаи ӯ осмону чокари ӯ рӯзгор. *Хоқонӣ*

**ШАҒО** شغا тирдон; тиркаш.

Ба вақти корзори хасму рӯзи ному нанги ӯ
Фалак аз гардан овезад шағову нимланги ӯ. *Фаррухӣ*

**ШАҒОЛ||ШАГОЛ** شغال||شگال ҳайвони сагмонанд, ки мурғҳоро шикор мекунад.

Куҷо ҳамлаи ӯ бувад чи кӯҳе, чи масофе,
Куҷо ҳайбати ӯ бувад чи шере, чи шаголе. *Фаррухӣ*

Дар вуҳуш аз садои калбу шағол
Пур сареҳ аст сурати аҳвол. *Бедил*

**ШАҒОФ** *а.* شغاف дарду алами ишқу муҳаббат.

Чун пушаймонӣ зи дил шуд бо шағоф,
З-он сипас суде надорад эътизоф. *Румӣ*

**ШАҚ(Қ)** *а.* شق шикоф; чок, шикофта; нима.

Ба ёди лаъли ширинат рутабро хаста мебинам,
Аз ин ҳасрат диле дорад даруни сина шақ карда.
*Мушфиқӣ*

**шаққи хома** (*ё* **қалам**) чоки нӯги қалам.

Рехт садранг ҷавҳари идрок
Аз шақи хома, яъне аз дили чок. *Бедил*

Рақам аз маънии рангин табассум дорад,
Даҳани танги ту шаққи қалами ёқут аст. *Шавкат*

◇ **шаққи анфус** машаққати нафсҳо.

Андар ин оҳанг мангар суcту паст,
Қ-андар ин раҳ сабр шаққи анфус аст. *Румӣ*

**шаққи қамар** (*инчунин* **шаққулқамар**) *д.* мӯъҷизаи Муҳаммади пайғамбар, ки гӯё барои исботи ҳаққонияти худ бо як ишораи ангушт кураи моҳро ду нима карда будааст; *киноя аз* кори ниҳоят сахт ва ҳайратовар, мӯъҷиза.

Чеҳраи хуби ту з-он равнақи нуре гирад,
Ки кафи шаққи қамар бар маҳи боло бизанад.
*Шамси Табрезӣ*

**ШАҚИҚ** *а.* شقیق **1.** чокшуда ва ду нима шуда, ки ҳар нима нисбат ба дигаре шақиқ аст; **2.** лола.

**ШАҚИҚА** *а.* شقیقه **1.** чаккаи пешонӣ, канори пешонӣ.

Чун зи кори вазираш омад ёд,
Даст з-андеша бар шақиқа ниҳод. *Низомӣ*

**2.** *тиб.* як навъ дарди сар; дарди ними сар, мигрень.

**ШАҚО** *а.* شقاء бадбахтӣ, бало.

Ман ҳамедонистамат пеш аз бақо,
Қ-аз ситеза росихӣ андар шақо. *Румӣ*

**ШАҚОВАТ** *а.* شقاوت бадбахтӣ, сахтӣ; *муқобили* **саодат**.

Ғусса маxӯр, з-он ки шақоват дар ӯст,
Хашм фурӯ хӯр, ки ҳаловат дар ӯст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Самти бевафоӣ доғи шақоватест, ки асари он ҷуз бар носияи ҳоли бедавлатон зоҳир нагардад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШАҚОИҚ** *а.* شقائق навъе аз ҷинси лола; гули маҷах, пион.

Шақоиқҳои ишқангез пешопеши товусон
Ба сони қатраҳои қир борида бар ахгарҳо. *Манучеҳрӣ*

Шукуфтааст дар ин боғ ҳар гули садбарг,
Дамидааст дар ин ҷо шақоиқи бисьёр. *Васлӣ*

**шақоиқи Нӯъмон** *ниг.* **лола (лолаи Нӯъмон).**

**ШАҚОҚУЛ** شقاقل сабзии даштӣ.

Асар дар табъи анбар шуд муаттал,
Шақоқул — қаҳва, шаккар гашт ҳанзал. *Ҳозиқ*

**ШАҚӢ** *а.* شقی **1.** бадбахт; *муқобили* **саид.**

Гирьяро ҷиҳат он, ки фарзанде мутаваллид шуд намедонам, ки саид хоҳад буд ё шақӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* сахтдил, бераҳм; худсар, нобакор.

Мебиларзад арш аз мадҳи шақӣ,
Бадгумон гардад зи мадҳаш муттақӣ. *Румӣ*

**ШАҚҚ** *а.* شق *ниг.* **шақ(қ).**

**ШАҚҚУЛҚАМАР** *а.* شق‌القمر *ниг.* **шақ(қ) (шаққи қамар).**

**ШАҲ** شه *ниг.* **шоҳ.**

**ШАҲАВОТ** *а.* شهوات *ҷ.* **шаҳват.**

Ва аз шаҳавоту лаззоти дунъё сабр натавонӣ кард, магар ба ранҷу машаққат. *Аҳмади Дониш*

**ШАҲАНШОҲ||ШАҲАНШАҲ** شهنشاه||شهنشه шоҳи шоҳон, подшоҳи подшоҳон, лақаби подшоҳи бузург.

Шаҳаншаҳ зи ҳарфаш чунон гашт шод,
Ки бозаш ду чандони аввал бидод. *Шоҳин*

◇ **шаҳаншоҳи гунбади гардон** *киноя аз* офтоб.

Сапедадам, ки шаҳаншоҳи гунбади гардон
Қашид теғу бар атрофи шарқ гашт равон.
*Убайди Зоконӣ*

**ШАҲБАЙТ** شه‌بیت *ниг.* **шоҳбайт.**

**ШАҲБОЗ** شهباز беҳтарин бози шикорӣ, шоҳбоз.

Он ҷо, ки ҳумои мо гурезад,
Шаҳбози халифа пар бирезад. *Ҷомӣ*

Ман он шаҳбози симурғэътиборам,
Мапурс аз иштиҳои қозгирам. *Савдо*

**ШАҲВАТ** *а.* شهوت орзу ва шавқи нафс барои расидан ба лаззат ва манфиатҳо; майл ба ҷимоъ.

Худ чӣ дониш бувад дар он сина,
Ки бувад ҷои шаҳвату кина?! *Ҷомӣ*

Ва билҷумла то ғазаб ва шаҳват мусаххари ақл набошад, адл сурат набандад ва адл аз камоли ақл хезад. *Аҳмади Дониш*

**ШАҲВАТПАРАСТ** شهوت‌پرست ҳавопараст, фосиқ, бадахлоқ.

Шунидам, ки бо бандагонаш сар аст,
Хиёнатписанд асту шаҳватпараст. *Саъдӣ*

Кист Абсол — ин тани шаҳватпараст
Зери аҳкоми табиат гашта маст. *Ҷомӣ*

**ШАҲВОНӢ** شهوانی мансуб ба шаҳват.

Ҳар чӣ шаҳвонист, бандад чашму гӯш. *Румӣ*

**ШАҲВОР** شهوار *ниг.* **шоҳвор.**

**ШАҲД** *а.* شهد **1.** асал, ангубин.

Ҷамъе, ки магаси шаҳди ҳирс буданд, гирди ӯ даромаданд. *Авфӣ*

Васле, ки бувад дар паяш андешаи ҳиҷрон,
Шаҳдест ба коми ту, ки аз таъми шаранг аст. *Туғрал*

**шаҳду нӯш** асал ва нӯшиданиҳои ширини гуворо.

Ҳамепарварандат ба шаҳду ба нӯш,
Ҷуз овози нармат наёяд ба гӯш. *Фирдавсӣ*

**шаҳду шаккар** шириниҳои латиф ва гуворо.

Ҳофиз, чӣ турфа шохи наботест килки ту,
Қ-аш мева дилпазиртар аз шаҳду шаккар аст. *Ҳофиз*

**2.** номи дарьёе дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Бирафтанд бо юзу бозону маҳд,
Гурезону тозон суи руди Шаҳд. *Фирдавсӣ*

**ШАҲЕҲ** *а.* شحیح ҳарис; мумсик.

Чун амираш дид, гуфташ: Эй, вақеҳ!
Гӯямат чизе, манеҳ номи шаҳеҳ. *Румӣ*

**ШАҲЗОДА** شهزاده *ниг.* **шоҳзода.**

**ШАҲЗОДАГӢ** شهزادگی *ниг.* **шоҳзодагӣ.**

**ШАҲИД** I *а.* شهید *ниг.* **шоҳид.**

То набидхӣ он гувоҳӣ, эй шаҳид,
Ту аз ин даҳлез кай хоҳӣ раҳид. (1) *Румӣ*

**ШАҲИД** II *а.* شهید *д.* дар ҷанг кушташуда; кушташуда дар роҳи дин; *маҷ.* бегуноҳ кушташуда; қурбоншуда.

Бо эшон масоф дод ва шаҳид шуд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ба майдони шаҳодат гар шаҳиди ӯ най, лекин
Ба хун рангин намо ҳамчун шафақ домони гардунро. *Туғрал*

**шаҳиди ишқ** қурбоншудаи ишқ.

Маъшуқ шаҳиди ишқи худро
Бо ашк бишӯяду бимӯяд. *Камоли Хуҷандӣ*

Халқе шаҳиди ишқи ту гаштанд лолавор,
Аз хок чуз ба доғи ту сар барнамекунанд. *Мушфиқӣ*

**ШАҲИ(Й)Я** شهیه *муаннаси* **шаҳӣ II.**

Дар вилоятҳои мо анвои асмор ва маъкулоти ханийяи шаҳийя бошад. *Авфӣ*

**ШАҲИҚ** *а.* شهیق овози баланди хар, ҳангос задани хар.

**ШАҲЛО** *а.* شهلا *муаннаси* **ашҳал 1.** зани мешчашм; **2.** чашми сиёҳи калони зебо ва дилфиреб.

Эй, ки умре шуд, ки то беморам аз мижгони ту,
Гӯ: Нигоҳе кун, ки пеши чашми шаҳло мирамат.
*Ҳофиз*

**шаҳло наргис** *муқ.* **наргис (наргиси шаҳло)** а) навъе аз наргис, ки ба ҷои зардӣ дар миён сиёҳӣ дорад; б) *кинояаз* чашми сиёҳи дилфиреби маҳбуба.

Ду шаҳло наргисаш аз гирья чун гул,
Зи тоби чеҳрааш мушк он ду сунбул. *Ҳозиқ*

**ШАҲМ** *а.* شحم чарбу, равғани даруни гӯсфанд, буз, гов ва ғ.

Мапиндорӣ изому лаҳму шаҳмам,
Рагу пай ҳамчунону ҷилди мансур. *Манучеҳрӣ*

Бисьёр қимаҳо ба сари риштаҳо равад,
Қ-ин лаҳму шаҳм ояду дар мастабо равад.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ШАҲНА||ШЕҲНА** *а.* شحنه доруға, посбони шаҳр; одаме, ки аз тарафи подшоҳ барои забти корҳо ва назорат ба мардум таъин мешуд, кутвол, ҳокими шаҳр.

Шаҳна дарвешро дузди гурехта хаёл карда гирифт ва ба сиёсатгоҳ расонид. *«Нигори дониш»*

Шаҳна аст он, ки хароботи харобод кунад,
Дар харӣ хубтар аз шаҳна харе дидӣ? Не! *Савдо*

Агар касе як маблағ моли хатира дуздонад ва дуздро маа мол ёфта оварда супорад, шеҳна он молро дар урдуи худ фиристад. *Аҳмади Дониш*

**Шеҳнаи Наҷаф** лақаби Алӣ — домоди Муҳаммад.

Ҳофиз, агар қадам занӣ дар раҳи хонадон ба сидқ,
Бадрақаи раҳат шавад ҳиммати Шеҳнаи Наҷаф.
*Ҳофиз*

**ШАҲНАГОҲ** شحنه گاه миршабхона.

Манқул аст, ки дар баробари зарробхонаи подшоҳи Беҷонагар шаҳнагоҳ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАҲНАГӢ||ШЕҲНАГӢ** شحنگی вазифа ва амали шеҳна.

Карда ишқи ту дар вилояти дил
Рӯзҳо шеҳнагию шаб асасӣ. *Ҷомӣ*

**ШАҲНИШИН** شه‌نشین *ниг.* **шоҳнишин.**

**ШАҲОБ** *а.* شهاب *ниг.* **шиҳоб.**

**ШАҲОДАТ** *а.* شهادت **1.** гувоҳӣ додан.

Чанд дар даҳлези қозӣ, эй гувоҳ,
Ҳабс бошӣ, деҳ шаҳодат аз пагоҳ. *Румӣ*

Ба ш а ҳ о д а т и шумо ду бегуноҳ шаҳодат хоҳанд ёфт. *Авфӣ*

**2.** *д.* кушта шудан дар роҳи дин; *маҷ.* бегуноҳ кушта шудан.

Ба шаҳодати шумо ду бегуноҳ ш а ҳ о д а т хоҳанд ёфт. *Авфӣ*

Ману умеди шаҳодат ба теғи он шоҳид,
Ки қути ҷони шаҳиди худ аз мушоҳада сохт. *Ҷомӣ*

Ба майдони шаҳодат гар шаҳиди ӯ най, лекин
Ба хун рангин намо ҳамчун шафақ домони гардунро.
*Туғрал*

**ба шаҳодат расидан** кушта шудан.

Бил-ахир як ҷамоа - афғон аз аҳли низом баромада, баъд аз муҳосараи [қӯшуни] Русия ҷангу ҷидол намуда ба шаҳодат расиданд. *Аҳмади Дониш*

**ШАҲОДАТГОҲ||ШАҲОДАТГАҲ** شهادتگاه||شهادتگه ҷои кушта шудан.

Шавкат, зи шаҳодатгаҳи ӯ мерасам инак,
Тарфи кулаҳам ғайри пари тир надорад. *Шавкат*

**ШАҲОДОТ** *а.* شهادات *ҷ.* **шаҳодат.**

Аҳдномаи муҷаддад ба хутут ва шаҳодоти акобир қаламӣ шуд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ШАҲОМАТ** *а.* شهامت **1.** нотарсӣ, далерӣ.

Амир Темур номи ҷалодат ва шаҳомат дар арсаи рубъи маскун афрошта дошт. *Аҳмади Дониш*

**шаҳомату саромат** ҷасорат ва далерӣ.

Темуртош... аз узамои умарои Рум буд ва ба мазиди шаҳомату саромат имтиёз дошт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бузургӣ, фармонфармоӣ.

Ғарази ман на он аст, ки мардуми ин асрро боз намоям ҳоли султон Масъудро, ки ӯро дидаанд аз бузургӣ ва шаҳомат ва тафарруди вай дар ҳама адавоти сиёсат ва риёсати вай воқиф гашта.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ШАҲПАР** شهپر бузургтарин пар; бол, қаноти парранда.

Чу шоҳбози саҳар боз кард шаҳпари нур,
Ба сӯи ғарб ғуроби залом кард нуфур. *Бадри Ҷочӣ*

Бувад паридани мо чун паридани мижгон,
Буридаанд ба тири нигоҳ шаҳпари мо. *Шавкат*

**ШАҲР** I شهر **1.** кишвар, мамлакат, сарзамин, марзу бум.

Сарафроз гурдони гиранда шаҳр,
Ниҳон ҷангро об дода ба заҳр. *Фирдавсӣ*

Як шаҳру ду подшаҳ нагунҷад,
Ду сар ба яке кулаҳ нагунҷад. *Шоҳин*

2. балад, мадина, ободии калон, ки кӯчаҳо, раставу бозорҳо ва нуфуси зиёд дошта бошад.

Темори ғарибон сабаби зикри ҷамил аст,
Ёрон, магар ин қонда дар шаҳри шумо нест? *Ҳофиз*

Зоҳид, бирав, ки хаст маро бо бутони шаҳр
Он ҳолате, ки нест туро бо худои хеш. *Ҳилолӣ*

3. *маҷ.* аҳолии шаҳр.

На танҳо ҷони Исмат сӯхт, к-ин дард
Дили шаҳре ба доғу ғусса хун кард. *Исмат*

Ғамзадаи ҳаҷри ту шаҳрею ман
Бар сари роҳ аз ҳама ғамноктар. *Исмат*

**ШАҲР** II *a.* شهر моҳи сол.

Дар ғурраи шаҳри рабеъулохири санаи 918 буд, ки амир Наҷм бо ҳаштод ҳазор қизилбош аз оби Ому гузашта. *Восифӣ*

Муқаррар бар он шуд, ки рӯзи ҷумъаи ошири шаҳри мазкур ... ҳар ду фариқа ба муқотала гароянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**шаҳри сиём** моҳи рӯза, моҳи рамазон.

То намудаст маро рӯй маҳи шаҳри сиём,
Ман ҷудо мондаам аз дидани он моҳи тамом. *Ломеӣ*

**ШАҲРБАНД** شهربند 1. девори қалъа, ҳисор.

Шаҳрбанде ба он расонату матонат ... бар замин яксон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба хандақ фурӯ рехт он шаҳрбанд,
Ба дарьё дарафтод кӯҳе баланд. *«Таърихи Фаришта»*

2. маҳбус, зиндонӣ.

Ман шаҳрбанди лутфи туам, не асири Ширвон,
К-ин ҷо бурун зи лутфи ту хушку таре надорам. *Хоқонӣ*

Дар он зиндонсарои танг мебуд,
Чу гавҳар шаҳрбанди санг мебуд. *Низомӣ*

**ШАҲРИВАР** شهریور 1. моҳи ҳаштуми соли шамсӣ, ки ба 21 август —21 сентябрь рост меояд.

То чу шаҳривар дарояд, боз гардад андалеб,
То чу фарвардин дарояд, пушт бинмояд ғуроб. *Фаррухӣ*

2. рӯзи чорӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Ба шаҳривари баҳман аз бомдод
Ҷаҳондор Доробро бор дод. *Фирдавсӣ*

**ШАҲРИВАРӢ** شهریوری 1. мансуб ба шаҳривар; 2. аввали фасли тирамоҳ.

Ҳамебуд то абри шаҳриварӣ
Баромад, ҷаҳон шуд пур аз лашкарӣ. *Фирдавсӣ*

**ШАҲРИЁР**||**ШАҲРЬЁР** شهریار 1. подшоҳи бузург.

Чӣ андархури шаҳриёр аст аз он
Фиристам ба наздики шоҳи ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

Аз аҳди Каюмарс то замони Яздгурди шаҳриёр ҷаҳон дар дасти мулуки Аҷам буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Агар най ту ба фармони шаҳриёри ғамаш,
Зи шаҳри ёр бурун шав, ки шаҳр ёри ту нест. *Туғрал*

2. номи яке аз писарони Хисрави Парвез ва Ширин.

Чу Настуру чун Шаҳрьёру Фирӯд,
Чу Мардоншаҳ он тоҷи чархи кабӯд. *Фирдавсӣ*

**ШАҲРИЁРӢ**||**ШАҲРЬЁРӢ** شهریاری 1. мансуб ба шаҳриёр, онд ба шаҳриёр.

Чун сар аз хати фармони парвардигорӣ кашида бар остони шаҳриёрӣ ниҳодам, ба ҳар балое сазоворам. *«Нигори дониш»*

2. подшоҳӣ, шоҳӣ, ҳукмронӣ, фармонфармоӣ.

На ҷӯз базл аз шаҳриёрӣ муродат,
На ҷуз адл дар подшоҳӣ имомат. *Анварӣ*

**ШАҲРИСТОН** شهرستان шаҳри бузург, ки қалъаи мустаҳкам дорад.

Шаҳр ҳамин буд, ки шаҳристон аст, ва ҳар касе гирд бар гирд кӯшки хеш ... бино карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Бингаред, эҳ мурдагони беҳунут,
Дар сиёсатгоҳи шаҳристони Лут. *Румӣ*

**ШАҲРОШӮБ** شهرآشوب 1. шӯрангези шаҳр (сифати маҳбубаи фаттон, ки шаҳрро ба ғулғула меандозад).

Фиғон, к-ин лӯлиёни шӯхи ширинкори шаҳрошӯб
Чунон бурданд сабр аз дил, ки туркон хони яғморо. *Ҳофиз*

Агар он шӯхи шаҳрошӯб бар ин услуб бошад, зуд бошад, аз зӯҳд ва салоҳ ва хайру фалоҳ асаре боқӣ намонад. *Восифӣ*

2. *адш.* як навъ шеър, ки ҳаҷман хурд буда, мазмунан шӯх ва шӯрангез аст (мисли шаҳрошӯби Сайидо).

**ШАҲРОШӮБӢ** شهرآشوبی шӯрангезӣ, фитнаангезӣ ба тамоми шаҳр, дилбарӣ, фаттонӣ.

Расми ошиқкушиву шеваи шаҳрошӯбӣ
Ҷомае буд, ки бар қомати ӯ дӯхта буд. *Ҳофиз*

**ШАҲРТОШ** شهرتاش ҳамшаҳрӣ.

Бо ҳаким ӯ розҳо мегуфт фош
Аз мақоми хоҷагони шаҳртош. *Румӣ*

**ШАҲРУХ** شهرخ дар бозии шатранҷ — якбора расидани кишти асп ба шоҳу рух.

Дар бисоти оразат ҳар қас, ки бозад нарди ғам,
Аспи бахташ кишти шаҳрухро зи фарзин оварад. *Туғрал*

**ШАҲРЬЁР** شهریار *ниг.* шаҳриёр.

**ШАҲРЬЁРӢ** شهریاری *ниг.* шаҳриёрӣ.

**ШАҲРӢ** شهری сокини шаҳр, шаҳрнишин.

Вагар шаҳриёнро расонӣ газанд,
Дари шаҳр бар рӯи душман мабанд. *Саъдӣ*

**шаҳрию лашкарӣ** ҳарбӣ ва ғайри ҳарбӣ.

Назоракунон шаҳрию лашкарӣ
Бар инсофу озарми Искандарӣ. *Низомӣ*

**ШАҲРӮД** شهرود 1. ҳар рӯди бузург, дарьё.

Чу Рустам луқмаороям, ки шаҳрӯд
Ба худ печад зи бими доругирам. *Савдо*

2. номи рӯде дар Эрон.

Ҳамон Шаҳрӯду оби хушгвораш,
Бинои Хисраву ҷои шикораш. *Низомӣ*

3. як навъ соз, олати мусиқӣ.

**ШАҲСАВОР** شهسوار *ниг.* шоҳсавор.

**ШАҲТАРА** شهتره *ниг.* шоҳтара.

**ШАҲӢ** I شهی *ниг.* шоҳӣ.

**ШАҲӢ** II *а.* شهی 1. ҷолиби майлу орзу; 2. форам.

То бубинам, ин садо овози кист,
Ки нидое бас латифу бас шаҳист. *Румӣ*

**ШАҲҚА** *а.* شهقه бонг бо овози баланд.

Баъд аз он шаҳқае бизад, ки магар.
Мурғи ҷонаш ба ломакон зад пар. *Ҷомӣ*

**ШАҲҶӮЙ** شه‌جوی ҷӯи калон.

Зи ду чашмаш равон гашта ду шаҳҷӯй,
Ба обу хун чу рӯди Нил ҳар сӯй. *Бадрии Кашмирӣ*

**ШАҶАН** *а.* شجن ғам, андӯҳ.

**ШАҶАР** *а.* شجر дарахт.

Ҳангоми он ки шохи шаҷар нам кашад зи абр,
Бе об монд наргиси он тоза бӯстон. *Амъақ*

Исмат ниҳоли маъсият андар замини дил
Маншон, ки ин шаҷар надиҳад мева ҷуз надам. *Исмат*

Ҳосили қисса он, ки он бедил
Дошт дар сояи шаҷар манзил. *Бедил*

**ШАҶАРА** *а.* شجره 1. дарахт, як дарахти муайян.

Шаҷараи видод самараи мурод меорад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. рӯйхати гузаштагон, насабнома.

**ШАҶАРАНОМА** شجره‌نامه номаи махсусе, ки дар он аз қадим сар карда номи аъзоёни хонадон, аҷдод навишта шудааст; насабнома.

Яке аз муонидин дар мақоми инкори насаби яке аз аҷдоди эшон шаҷаранома талабида.
*«Оташкадаи Озарӣ»*

**ШАҶИР** *а.* شجیر тир.

Бе ту чу навбаҳор шудам сӯи бӯстон,
Пайкон намуд ғунчаю шохи шаҷар шаҷир. *Исмат*

**ШАҶОАТ** *а.* شجاعت *ниг.* **шуҷоат.**

**ШАҶОМ** شجام сармои сахт.

Сипоҳе, ки наврӯз гирд оварид,
Ҳама нест кардаш зи ногаҳ шаҷом. *Дақиқӣ*

**ШЕА||ШЕАТ** *а.* شیعه||شیعت *ниг.* **шиа.**

**ШЕБ** I شیب *шакли кӯтоҳшудаи* **нишеб.**

Ҳар кучо об ҷамъ шуд, аҷзои арзӣ ба шеб меафтад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Шитобон ҷониби саҳро давиданд,
Гаҳе шебу гаҳе боло давиданд. *Ҳозиқ*

**(дар) шеби...** зери, дар зери ..., дар таги ... .

Оҳиста хиром, то намонад
Шеби суми маркаби ту сарҳо. *Исмат*

Дар рӯзи дарбор, ки Ҷалолуддин дар боргоҳ ҳозир мешуд, зиреҳ дар шеби ҷома мепӯшид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**шебу фароз** пастӣ ва баландӣ; *муҷ.* **фароз (фарозу шеб).**

Ва худи амир Донёл ... аз шебу фарози адлу зулм бехабар будааст. *Аҳмади Дониш*

Қай баланду пасти олам манъи равшандил шавад,
Нест дар роҳи сафо шебу фароз оинаро. *Туғрал*

◇ **ба шебу теб (будан)** саргашта, ошуфта (будан).

Шеби ту бо фарозу фарози ту бо нишеб,
Фарзанди одамӣ ба ту-андар ба шебу теб. *Рӯдакӣ*

**шеб-шеб** ошуфта, шефта-шефта.

Набуд еч маро бо бутам итеб,
Маро бе гунаҳе кард шеб-шеб. *Имора*

**ШЕБ** II || **ШИБ** شیب тозиёна, қамчин, тозиёнае, ки ба нӯги он чарми борик васл мекарданд.

Худованди хона бипӯид сахт,
Биёвехт он шеби шоҳ аз дарахт. *Фирдавсӣ*

**ШЕВА** شیوه 1. тарз, равиш, тариқа, тарзу тариқи зиндагонӣ.

Ба чӣ шева дафъи мазаррати ӯ хоҳӣ кард?
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Бад-ин восита умуми он қавм тарки он шева (дуздӣ) гирифтанд ва эминии роҳҳо зоҳир гашт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Шеваи риндӣ на лоиқ буд заъфамро, вале
Чун дарафтодам, чаро андешаи дигар кунам? *Ҳофиз*

**шеваи ухувват** тариқ ва расми бародарӣ.

Ҳамон мард буд, ки... шеваи ухувват он ҳама таъкид карда буд. *Авфӣ*

2. тартиб ва қоида.

Ин тозик шеваи ҷангу муҳораба намедонад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ҷафокоро, вафодорӣ биёмӯз,
Зи ёрон шеваи ёрӣ биёмӯз. *Ҳилолӣ*

Мушфиқӣ, шеваи адаб магзор,
Хок шав, домани талаб магзор. *Мушфиқӣ*

3. ҳунар, камол, фазилат; фан.

Инсоф он аст, ки ҳар як аз ин се фозилро шеваест, ки дигареро нест. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Кас шеваи он дилбари чолок надонист. *Ҷомӣ*

Ҳамеша шеваи ӯ дилхарошӣ,
Ба хубон менамояд нозпошӣ. *Сайидо*

4. услуб, сабк (дар шеъру шоирӣ).

Мунсифон устод донандам, ки аз маънию лафз
Шеваи тоза, на расми бостон овардаам. *Хоқонӣ*

5. *маҷ.* ишва, ноз ва карашма.

Шеваи чашмат фиреби ҷанг дошт,
Мо ғалат кардему сулҳ ангоштем. *Ҳофиз*

Ҷону дили худ сарф ба савдои бутон кун,
Як шеваи ҷонона беҳ аз ҳар ду ҷаҳон аст. *Имло*

Аз ту инсоф талаб мекунам аз баҳри худо,
Шеваи он бути айёри маро дидӣ? — Не! *Савдо*

**ШЕВАГАРӢ** شیوه گری 1. ишвагарӣ, нозу карашма кардан.

Мечакад шир ҳанӯз аз лаби ҳамчун шакараш,
Гарчи дар шевагарӣ ҳар мижааш қаттолест. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* фиребгарӣ, ҳилагарӣ.

Шоҳ донист, к-он чӣ шевагарист,
Дузди хона ба қасди хонабарист. *Низомӣ*

**ШЕВАН** شیون нола ва зорӣ, навҳа дар вақти рӯй додани мусибате.

Аз вифоқат дар висоқи некхоҳон ҳаст сур,
В-аз хилофат дар сарои бадсиголон шеван аст.
*Муиззӣ*

Бипурсид, к-он бонгу фарьёд чист?
Бад-ин гуна шеван дар айвони кист? *Хоҷу*

Он санг ба дасту ин ба доман,
Он гарм ба ханда, ин ба шеван. *Шоҳин*

**шеван кардан** нола ва зорӣ кардан.

Зи бас к-ӯ ҳаме шевану нола кард,
Ҳама халқро чашм пур жола кард. *Фирдавсӣ*

Чунон бар ман писандиданд бедод,
Ки саҳро кард шеван, кӯҳ фарьёд. *Нозим*

**ШЕД** شید *шакли кӯтоҳшудаи* **хуршед.**

Бад-ӯ гуфт з-он сӯ, ки тобанда шед
Бароянд, яке парда бинам сапед. *Фирдавсӣ*

Гашт шайдои қадат зоҳиду ин нест аҷаб,
З-он ки бо шед чу пайваста алиф, шайдо шуд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ШЕЛОН** شیلان **1.** дастархон.

Ҳар рӯз ... шелони маҷлиси Ҳумоюн ба вуҷуди уламо ва фузало, ки аз атроф ҷамъ омада буданд, музайян буд. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** *маҷ.* зиёфат, меҳмондорӣ, базм; масолеҳи зиёфат.

Дар вақти шелон Алӣ ибни Ҳусайн ва бародараш Умарро талабида, бо эшон таом меҳӯрд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Чунончи, сад ман биринҷ ва панҷоҳ гӯсфанд ва як сад мурғ шелони ӯ буд. «*Таърихи Фариштa*»

**шелон кашидан** дастархон густурдан, зиёфат ва меҳмондорӣ кардан, базм оростан.

Ҷиҳати риояти чунин меҳмонӣ ҳар рӯз шелон пеши ӯ мекашиданд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ШЕР** شیر **1.** ҳайвони қавиҷусса ва дарранда аст, ки рангаш зард, дорои бозу ва чанголҳои қавӣ буда, нарри он ёл дорад; дар бешаҳо ва найзорҳои Африқо ва Осиё зиндагӣ ба сар мебарад.

Чунин дод посух ба модар, ки шер
Нагардад магар б-озмудан далер. *Фирдавсӣ*

Диловар шуд он мардуми нодалер,
Гавазн андар омад ба болини шер. *Фирдавсӣ*

**шери алам** нақши шер дар байрақ.

Ҳар самт ғуборе, ки зи ҷавлони ту хезад;
Чун бод хӯрад шери алам шери жиёнро. *Анварӣ*

Мо ҳама шерон, вале шери алам,
Ҳамламон аз бод бошад дам ба дам. *Румӣ*

**шери арин** шери ҷангал.

Пешат бишаманду бе равон гарданд
Шерони арин чу шери шодурвон. *Мунҷик*

**шери ҷаммош** шери бебок ва далери серҳаракат.

Нахустин гуфт, к-аз худ барҳазар бош,
Чу гови ширдеҳ аз шери ҷаммош. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* далер, шуҷоъ, қаҳрамон.

Синон боз пас кард Сӯҳроби шер,
Буни найза зад бар миёнаш далер. *Фирдавсӣ*

Ба посух доя гуфт: Эй шери ҷангӣ,
Шикебо бош дар меҳру дарангӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

**шери жиён** (*ё* **шарза**) а) шери хашмгин ва зӯрманд.

Гоҳ бар фил турктозӣ кард,
Гоҳ бо шери шарза бозӣ кард. *Низомӣ*

Қуввати сарпанҷае дорад, ки шери жиён пеши ӯ пушти таслим бар замин мениҳад. *Восифӣ*

б) *маҷ.* далер, нотарс, паҳлавон, қаҳрамон.

Далерони гарданкаш аз тозиён
Басечидаи ҷангу шери жиён. *Фирдавсӣ*

**шери нар** *киноя аз* далер, нотарс.

Чашми ту оҳуест бас нодир,
Ки ҳама сайди шери нар гирад. *Анварӣ*

**шери шарза** *ниг.* **шери жиён; 3.** номи бурҷ, бурҷи Асад; моҳи панҷуми соли шамсӣ, ки ба 21 июль — 21 август рост меояд.

Гов истода кони зумуррад варо макон,
Шер истода қуббаи мино варо арин. *Ломеӣ*

Аз ин хазрои пурабҳар чу Шери чарх сар баркард,
Фалак минои пургавҳар чу теғи шаҳриёр афтод.
*Бадри Чочӣ*

Чун Шери фалак туро шикор аст,
Бо оҳуи лоғарат чӣ кор аст. *Шоҳин*

◇ **шери оташинмихлаб** *киноя аз* офтоб.

Баромад аз куноми шарқ шере оташинмихлаб,
Гурезон анҷумаш аз пеш рӯбаҳсон, гурозосо. *Хотиф*

**шери пӯлодхой** *киноя аз* аспи пурзӯр.

Раворавзанон тири пӯлодсой
Дар андоми шерони пӯлодхой. *Низомӣ*

**ШЕРАВЖАН** شیراوژن *ниг.* **шерафкан.**

Чу Сӯҳроби шеравжан ӯро бидид,
Бихандиду лабро ба дандон газид. *Фирдавсӣ*

Забонаҳош чу шамшерҳои хунолуд
Ба размгаҳ ба кафи шаҳриёри шеравжан. *Амъақ*

**ШЕРАФКАН** شیرافکن *киноя аз* ҷанговари диловар ва зӯр, паҳлавон, қаҳрамон, шуҷоъ.

Ҳама номдорон бар ин ҳамсахун,
Ки Қомуси шерафкан афканд бун. *Фирдавсӣ*

На нахҷир диду на нахҷиргоҳ,
На гӯру на шерафканони сипоҳ. *Хоҷу*

**ШЕРБОЗУ** شیربازو қавидаст; зӯр; шуҷоъ, ҷанговари далер, паҳлавон.

Ки ин шербозу гави пилтан
Чи мард асту шоҳи кадом анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ШЕРВАШ** شیروش *ниг.* **шерфаш.**

**ШЕРГИР** شیرگیر *киноя аз* қавӣ ва далер.

Ҳамерафт пӯён яли шергир,
Ба хок андарун шери ҷангӣ асир. *Хисрави Деҳлавӣ*

Гирам, ки ту марди шергирӣ,
Бар оҳуи худ макун далерӣ! *Шоҳин*

◇ **наргиси шергир** *киноя аз* чашми мафтункунандаи маҳбуба.

Зи савдои он наргиси шергир
Намебудаш аз шергирӣ гузир. *Хоҷу*

**хуршеди шергир** *киноя аз* офтоб, ки аз бурҷи Асад мегузарад.

Он шоҳи тундҳамла, ки хуршеди шергир
Пешаш ба рӯзи маърака камтар ғазола буд.
*Ҳофиз*

**ШЕРДИЛ** شیردل *киноя аз* шуҷоъ, далер.

Фарозу шеби биёбони ишқ доми балост,
Куҷост шердиле, к-аз бало напарҳезад. *Ҳофиз*

Бар шердиле, ки найза афрошт,
Чун шер алам зи ҷой бардошт. *Ҳилолӣ*

Ба як ғамза кунӣ сад шердилро
Шикори оҳуи шерафкани чашм. *Ҷомӣ*

**ШЕРДОР** شیردار нусбони шер, шербон, он кӣ парастории шер мекунад.

**ШЕРЗӮР** شیرزور 1. зӯрманди шермонанд, хеле зӯр; 2. сифати Баҳроми Гӯр, ки гӯё монанди шер зӯрӣ доштааст.

Баъд аз он «шерзӯр» хонандаш,
Шоҳ Баҳроми Гӯр хонандаш. *Низомӣ*

**ШЕРМАРД** شیرمرد марди паҳлавони монанди шер зӯр ва далер; ҷавонмарди далер ва шуҷоъ.

Ва з-ин рӯй чун Рустами шермард
Биёмад бари шоҳи Эрон чу гард. *Фирдавсӣ*

В-аз эшон шермарде комронест,
Куҷо дар ҳар ҳунар, гӯӣ, ҷаҳонест.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ШЕРОЗА** شیرازه 1. тироз, зеҳи зинат, ки дар ҳошияи доман, гиребон ва ғ. дӯхта мешавад; 2. ҷузъбандии китоб ва дафтар; бофти махсуси таҳбандии китоб ва дафтарҳо; зинати ҳошияи саҳифаҳои китоб.

Сафҳаи дил аз хати мушкини худ шероза дошт,
Илтифоти ғамзааш ҷонро баландовоза дошт. *Сайидо*

Чу дар мактаб ба ҳам якҷо нишастанд,
Китоби дӯстӣ шероза бастанд. *Мулҳам*

Шероза кӣ бастаст бар авроқи дили ман,
Ҷуз ҳусни фаранги ту, ки аз аҳли китоб аст.
*Заҳири Форьёбӣ*

3. *маҷ.* зебу зинат, ороиш.

Фикри ту дар матинӣ, табъи ту дар равонӣ
Шерозаи камолот, маҷмӯаи фазоил. *Савдо*

**ШЕРПАНҶА** شیرپنجه *киноя аз* зӯр ва қавӣ.

Он ганҷи гуҳар зи кони Ганҷа
Шамшерзабону шерпанҷа. *Ҳилолӣ*

**ШЕРСАГ** شیرسگ саги чун шер нотарс, зӯр ва фарогирандаи шикор.

Шерсаге дошт, ки чун бӯ гирифт,
Сояи хуршед ба оҳу гирифт. *Низомӣ*

**ШЕРТАН** شیرتن паҳлавоне, ки ҳамчу шер миёнборику тӯшу бозуҳояш калон ва қавӣ мебошад.

Ҳама шертану шамшердасту тирангушт,
Ҳама сипаҳшикану девбанду шершикор. *Унсурӣ*

**ШЕРФАШ||ШЕРВАШ** شیرفش||شیروش шермонанд.

Яке бачча буд чун гави шерфаш,
Ба боло баланду ба дидор каш. *Фирдавсӣ*

Чунин гуфт, к-ин кӯдаки шерфаш
Моро парваронид бояд ба каш. *Фирдавсӣ*

Гусаста шерваш мушкин расанро,
Чу дида позукиҳои ҳасанро. *Бадрии Кашмирӣ*

**ШЕРШИКОР** شیرشکار 1. шикоркунандаи шер; 2. ҳамчун шер шикоркунанда, дар шикор ҳамчун шер зӯр ва тавоно; марди далер, паҳлавон, хасмафкан.

Шерон ҳама шикори ғизолони шӯху ту
Ҷуз қасди сайди шершикорон намекунӣ. *Ҷомӣ*

Мебарӣ дил зи кафи шершикорони ҷаҳон,
Шерро ҳавсалаи чашми ҷигардори ту нест. *Соиб*

**ШЕРӢ** شیری ҳайбат ва зӯрии шерона; *киноя аз* далерӣ, шуҷоат.

Агар саҳми шерӣ бияфтад зи шер,
Ҳарун астаре мағзаш орад ба зер. *Низомӣ*

**шерӣ кардан** *киноя аз* далерӣ варзидан, шуҷоат ба кор бурдан.

Ба дил гуфт: Он беҳ, ки шерӣ кунам,
Дар ин тарснокон далерӣ кунам. *Низомӣ*

Ба ҷои бузургон далерӣ макун,
Чу сарпанҷаат нест, шерӣ макун. *Саъдӣ*

**ШЕФТА** شیفته шайдо, дилдода, мафтун; ошиқи ошуфта.

Зан бар ӯ шефта шуд ва кас фиристод ва руқъа навишт. *Авфӣ*

Димоғи шефтагонро ба ҷӯш меорад
Хурӯши мурғ, ки аз марғзор меояд.
*Убайди Зоконӣ*

Зинҳор зи сӯги ман хабар деҳ!
Бар шефта шӯриши дигар деҳ! *Шоҳин*

**ШЕФТАГӢ** شیفتگی шефта будан; ошуфтагӣ ва саргаштагӣ аз ишқ.

Аз зулфи ту ҳосиле надидам,
Ҷуз шефтагию беқарорӣ. *Ҳофиз*

Дар шефтагӣ тамом гашта,
Маҷнуни замона ном гашта... *Шоҳин*

**ШЕФТАДИЛ** شیفته‌دل шайдо, мафтун; дилбохта.

Зулфе ба ҳазор ҳалқа занҷир,
Ҷуз шефтадил шудан чӣ тадбир? *Низомӣ*

**ШЕФТАН** شیفتن 1. ошиқи шайдо шудан, мафтун шудан; 2. девонавор шудан, телба шудан, саросема гардидан.

Шефтам чун харе, ки ҷав бинад,
Ё чу саръо, ки моҳи нав бинад. *Низомӣ*

**ШЕЪБ** *а.* شعب роҳи танги миёнаи дӯ кӯҳ, дара.

Он ҷаноб ба Макка рафта, дар шеъби Абитолиб нузул кард. *«Равзат-ус-сафо»*

Дар шеъбе аз шиоб амволу аҳолии худро бар шакли мустадир муҷтамеъ сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**шеъби ҷабал** дара ва тангнои кӯҳ.

Тане чанд мардони воқеадидаи ҷангозмуда бифиристоданд, то дар шеъби ҷабал пинҳон шуданд.
*Саъдӣ*

**ШЕЪР** *а.* شعر сухани манзум, сухани фасеҳ ва бадеъ, ки дорои вазн ва қофия мебошад.

Зи дурри назм бошад гуфтугӯям,
Зи баҳри шеър бошад обрӯям. *Ҳилолӣ*

◇ **шеъри гуҳарбор** назми баландмазмун.

Чанд пинҳон кунам асрори муҳаббат, Савдо,
Матлаи шеъри гуҳарбори маро дидӣ? — Не.
*Савдо*

**шеъри рангин** *киноя аз* шеъри пурмазмун, бо ифода ва образҳои рангоранг.

Даме бо шоирон бо шеъри рангин
Сухан мегуфту мегардид гулчин. *Ҳозиқ*

**шеъри равон** шеъри салис, шеъри мавзун, хушоҳанг.

Ба шеъри равон оби Ҷайхун бибар. *Хоҷу*

**шеъри тар** шеъри салис, бо мазмунҳои тоза ва бикр.

Гӯяд Камол фар-фар сад шеъри тар ба як шаб,
Лекин ба васфи рӯят ҳар як ғазал ба моҳе.
*Камоли Хуҷандӣ*

**шеъри шакарин** *киноя аз* шеъри пурмазмун.

Гар ба кошонаи риндон қадаме хоҳӣ зад,
Нуқли шеъри шакарину май беғаш дорам. *Ҳофиз*

**ШЕЪРАЁН||ШЕЪРИЁН** *а.* شعريان *шакли дугонаи* шеъро.

Чу посе аз шаби дайҷур бигзашт,
Баромад Шеъраён аз кӯҳи Мавсил. *Манучеҳрӣ*

**ШЕЪРО** *а.* شعرى яке аз ду ситораи дурахшон: **Шеърои Шомӣ** — Процион; **Шеърои Ямонӣ** — Сириус; *ниг.* **хоҳар (хоҳарони Суҳайл).**

Шеъри шоир дар баландӣ бартар аз Шеъро шудаст,
То санои ту ба шеър-андар шиори шоир аст. *Муиззӣ*

Сохтаву тохтаст бахти ҷаҳонгири ӯ,
Сохта Шеъро бурок, тохта бар Фарқадон. *Хоқонӣ*

**ШЕЪРСАРОЙ** شعرسراى гӯянда ва хонандаи шеър бо лаҳну оҳанг, шоир.

Фохта дар базми боғ гӯӣ ки Хоқонӣ аст,
Дар сари ҳар шохи сарв шеърсарой омадааст. *Хоқонӣ*

**ШЕЪРТАРОШ** شعرتراش *киноя аз* шеърнавис, шоир.

Як рама ношиёни шеърхарош,
Хештанро шумурда шеъртарош. *Саноӣ*

**ШЕЪРТИРОЗ** شعرطراز *киноя аз* шоир.

Дар суффаҳош шеъртирозони шаърпӯш,
Дар тоқҳош захманавозони зӯҳрафар. *Бадри Чочӣ*

**ШЕЪРХАРОШ** شعرخراش *киноя аз* шикананда ва пасткунандаи қимати шеър.

Як рама ношиёни шеърхарош,
Хештанро шумурда шеъртарош. *Саноӣ*

**ШЕЪРӢ** I شعرى мансуб ба шеър.

**ШЕЪРӢ** II شعرى шеърият; *маҷ.* тарзу тариқи шоирӣ.

Анвариёнро раҳи шеърӣ намуд,
Унсуриёнро ба рубоӣ намуд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШЕҲА** شيهه овози баланди хоси асп.

Навое наям — наъраи карраной,
Суруди хушам — шеҳаи бодпой. *Шодӣ*

**ШЕҲНА** *а.* شحنه *ниг.* **шаҳна.**

**ШЕҲНАГӢ** شحنگى *ниг.* **шаҳнагӣ.**

**ШИА||ШИАТ** *а.* شيعه||شيعت **1.** тарафдорӣ, ёрӣ.

Муовия тарсид аз Алӣ ... пас нома кард ба Қайс ва ӯро ба шиати хеш хонд. *«Таърихи Табарӣ»*

**2.** пайравон; пайравони Алӣ; яке аз мазҳабҳои ислом.

Марде буд аз араб ба Бухоро бошида ва марди мубориз буд ва мазҳаби шиа доштӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳусайн якеро бифиристод ва он мард аз шиати Алӣ буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШИБ** شيب *ниг.* **шеб II.**

**ШИБАЪ** *а.* شبع *ниг.* **шабаъ.**

**ШИБИТ** شبت гиёҳест хушбӯ, ки ба ошҳо меандозанд.

**ШИБИШТ** شبشت гаронтабъ, ғазабнок, хашмгин.

Ҳоким омад яке бағизу шибишт,
Ришаке гандаву палидаку зишт. *Маъруфии Балхӣ*

**ШИБЛ** *а.* شبل бачаи шер.

**ШИБЛУЛАСАД** *а.* شبل‌الاسد бачаи шер, зодаи шер.

Шиблуласад ба сайди дилам ҳамла карду ман
Гар лоғарам ва гар на, шикори ғазанфарам. *Ҳофиз*

**ШИБОК** *а.* شباک *ҷ.* **шабака.**

Нури рӯи Юсуфе вақти убур
Дарфитодӣ дар шибоки ҳар қусур. (1) *Румӣ*

**ШИБР** *а.* شبر ваҷаб; андозаи паймоиш баробар ба 22,5 см.

Арзи девор, яъне сахонаташ шаш шибр аст. *Носири Хисрав*

Ман наёям ҷониби ӯ ним шибр. *Румӣ*

Мӯи сараш дароз буд, гӯянд, қадри як шибр. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШИБРАМ** شبرم гиёҳест биёбонӣ, баландпоя, рост ва ширадор монанди най, ки дар тибби қадим барои муолиҷаи истисқо (обхӯра), қуланҷ, дарди мафосил ва ғ. ба кор мерафтааст.

В-он гули нор ба кирдори кафе шибрами сурх
Баста андар тани ӯ лахте мушки Хутано. *Манучеҳрӣ*

**ШИБЪ** *а.* شبع *ниг.* **шибаъ.**

**ШИБҲ** *а.* شبه монандӣ, шабоҳат.

... Ин саноат шибҳи том ба тиб дорад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**бар шибҳи ...** ба монанди ..., мисли ...

*Заллати ӯ бо Доро он буд, ки ба Нишобур дар ҷанг хештанро бар шибҳи расуле ба лашкари Доро бурд. «Таърихи Байҳақӣ»*

**ШИГАРФ** شگرف **1.** аҷиб, аҷиби шавқовар.

Ҳама корҳои шигарф оварад,
Чу хашм оварад, боду барф оварад. *Фирдавсӣ*

Қиссаи ман бас шигарф аст, бояд, ки малик аввал достони маро бишунавад. *«Нигори дониш»*

**2.** дар хубӣ ва зебоӣ беназир, хуб ва зебо.

Дар дили ман шодию шӯр аз шароби шавқи ӯст,
З-он ки шаҳророву ширину шигарфу шотир аст. *Муиззӣ*

Санои ӯ ба дили мо фурӯ наёяд з-он-к,
Арӯс сахт шигарф аст, ҳуҷра нозебо. *Хоқонӣ*

**3.** *маҷ.* бузург; бохашамат, бошукӯҳ.

Олами илм оламест шигарф,
Нест он хитта хиттаи хату ҳарф. *Саноӣ*

Море шигарф бар он дарахт рафта буд. *Авфӣ*

**4.** *маҷ.* зӯр, қавӣ; муассир.

Ҳарчанд ғамат ба ман шигарф аст,
Ман шавҳарам, ӯ падар, чӣ ҳарф аст. *Шоҳин*

**5.** *ба шакли ҷамъ* **шигарфон** ҳунармандон, чобукдастон.

Маликро гӯӣ дар чавгон фиганданд,
Шигарфон шӯр дар майдон фиганданд. *Низомӣ*

**ШИГАРФӢ** شگرفى **1.** зебоӣ.

К-аз шигарфию дилбарию кашӣ
Буд ёре сазои нозу хушӣ. *Низомӣ*

**2.** чобукдастӣ, чолокӣ, зиракӣ, ҳунармандӣ.

Қисабуре чанд шигарфӣ намуд,
Ҳеҷ қивомеш намекард суд. *Низомӣ*

**ШИГИФТ** شگفت **1.** тааҷҷуб, ҳайрат

Бад-он шаҳр як сол манзил гирифт,
Дил аз обу хоки вай андар шигифт. *Савдо*

**шигифт доштан** тааҷҷуб доштан, дар ҳайрат будан.

Ба ҳангоми арақ дорам шигифт аз рӯи ангуштаи,
Ки аз бадре фишонад бо ҳилоле хӯшаи Парвин. *Шоҳин*

**(дар) шигифт мондан** ба тааҷҷуб омадан, ҳайрон шудан.

Ҳамемонам аз даври гардун шигифт,
Надонам, киро хок хоҳад гирифт. *Ҳофиз*

Шер аз фасоҳат ва суханорони Димна дар шигифт монд ва ба хотир овард: ҳарчанд фурӯмоя аст, аммо лоиқи тарбият аст. *«Нигори дониш»*

**шигифт омадан** ба тааҷҷуб омадан, ба ҳайрат афтодан.

Шигифт омад маро, гар ёри ман нест,
Дилам чун бурд, гар дилдори ман нест. *Низомӣ*

**эй шигифт!** эй аҷаб!, аҷабо!

Яке хурда бар шоҳи Ғазнин гирифт,
Ки ҳусне надорад Аёз, эй шигифт! *Саъдӣ*

**2.** аҷобат, ғаробат; воқеаи аҷиб, аҷоиб ва ғароиб; аҷибу ғариб, ғалатӣ.

Арғун-оқо боргоҳе ... ва хиргоҳе тартиб фармуда буд, чунонки дар нақлу таҳвил шигифте тамом дошт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

В-он мусофир ҳар он шигифт, ки дид,
Шоҳро қисса карду шоҳ шунид. *Низомӣ*

**ШИГИФТАН** شگفتن дар тааҷҷуб мондан, ҳайрон шудан.

Маро панҷ рӯз ин писар дил фирефт,
Зи меҳраш чунонам, ки натвон шигифт. *Саъдӣ*

Падар чун шунид ин ҳикоят, шигифт. *«Фатҳнома»*

**ШИГИФТИДАН** شگفتیدن *ниг.* **шигифтан.**

Чу Афросиёбаш ба ҳомун бидид,
Шигифтид аз он кӯдаки норасид. *Фирдавсӣ*

**ШИГИФТӢ** شگفتی **1.** ҳайратангез, диққатҷалбкунанда.

Падид омад ин гунбади тезрав,
Шигифтӣ намояндаи нав ба нав. *Фирдавсӣ*

Басе гаштам дар ин хиргоҳи шаштоқ,
Шигифтиҳо басе дидам зи офоқ. *Низомӣ*

**2.** аҷобат, аҷоибӣ, ғалатигӣ.

Пирмард аз шигифтии кораш
Хира шуд, чун шунид гуфтораш. *Низомӣ*

**шигоф** شگاف *ниг.* **шикоф.**

**ШИГОФ I** شگاف *ниг.* **шикоф I.**

**ШИГОФ II** شگاف *ниг.* **шикоф II.**

**ШИГОФИДАН** شگافیدن *ниг.* **шикофидан.**

**ШИГОФТАН** شگافتن *ниг.* **шикофтан.**

**ШИГУФА** شگوفه *ниг.* **шикуфа.**

**ШИГУФОНИДАН** شگوفانیدن шукуфонидан, гул кунондан.

Ки ӯ додат ин хисравонӣ дарахт,
Ки ҳар рӯз нав бишгуфонадт бахт. *Фирдавсӣ*

**ШИГУФТАН** شگفتن||شگوفتن *ниг.* **шукуфтан.**

**ШИДДАТ** *а.* شدت **1.** сахтӣ, тангии аҳвол.

Шиддат андар тани гармо, ки зи таъсири тамуз
Бонги мард аз тафи хуршед чу нафхи сур аст. *Анварӣ*

**2.** сахтӣ ва тангии зиндагонӣ; бадаҳволӣ, қашшоқӣ.

Бувад аз паси меҳнат андар фараҳ,
Бувад аз паси шиддат андар раҳо. *Муиззӣ*

То сабр бувад некӯ дар шиддат муфлисро,
То шукр бувад воҷиб дар неъмат мунъимро. *Ломеӣ*

Фозилтарин феъле, ки муносиби он ҳол бувад, исор кунад монанди сабр дар вақти шиддат. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ШИДОД** *а.* شداد *ҷ.* **шадид; ғилоз ва шидод** бо шиддат ва зӯр.

Миёни ӯ ва бародарон мабонии муҳаббату видод ба аймони ғилоз ва шидод таъкид ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Башир бар фавр савганди ғилоз ва шидод ёд кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШИДЬЁР** شديار **1.** шудгор, замини шудгоршуда.

Ба захми пои эшон кӯҳ дашт аст,
Ба захми яшки эшон дашт шидьёр. *Унсурӣ*

**2.** шудгор кардани замин.

Орифон аз ду ҷаҳон коҳилтаранд
З-он ки бе шидьёр хирман мебаранд. *Румӣ*

**ШИДҚ** *а.* شدق *ниг.* **шадқ.**

**ШИЁН** شيان ҷазо, мукофот, подош.

Бар ӯ тоза шуд кинаи варзиён,
Бикардандаш аз ҳар чӣ кард ӯ шиён. *Абӯшакури Балхӣ*

Туро гар шиёне надодам, нигоро,
Шиёни ман инак бигир ин шиёнӣ. *Зайнабӣ*

**ШИЁНӢ** شيانى як навъ сиккаи тилло ё нуқра, ки дар вақти қадим дар Хуросон роиҷ будааст.

Ба андозаи лашкари ӯ набудӣ,
Гар аз хоку аз гил задандӣ шиёнӣ. *Фаррухӣ*

**ШИЁР** شيار шудгор, замини говоҳанзада, замини шудгоршуда; **шиёр кардан** шудгор кардани замин.

Саҳрои сангрӯю кӯҳи санглохро
Аз сумми оҳувону гавазнон шиёр кард. *Фароловӣ*

**ШИЗ** شيز обнус, чӯби сахти сиёҳ, ки аз он асбобҳои гаронбаҳои гуногун сохта мешавад.

Шизу шабаҳ надидам мушки сиёҳу қир
Монанди рӯзгори ману зулфакони ту. *«Тарҷумон-ул-балоғат»*

Зи дебову хаз чорсад тахта низ
Ҳама тахтҳо карда аз чӯби шиз. *Фирдавсӣ*

Ба зеҳ баркашид он хамонида шиз. *Фирдавсӣ*

**ШИКАМ** شكم **1.** қисми бадани инсон ё ҳайвон, ки узвҳои ҳазми таом ба даруни он ҷой гирифтаанд.

Гар ман асири мол шавам ҳамчу ину он,
Андар шикам чӣ бояд заҳри ҷигар маро. *Носири Хисрав*

Тозиёна набуд, ки амир асб биронад, ба кафши калон, ки дар пой дошт, ба шиками асб имо мекард. *Аҳмади Дониш*

**шикам паҳн овардан** шикам пур кардан.

Чун шикам з-ошу нон паҳн оранд,
Суфраро аз миёна бардоранд. *Ҷомӣ*

2. андарун, дарун.

Гарон буд в-андар шикам бачча дошт. *Фирдавсӣ*

◇ **шикам рондан** исҳол намудан.

Ташнагӣ оби шӯр наншонад,
Махӯр он, к-ат аз ӯ шикам ронад. *Саноӣ*

**шикам табла кардан** бисьёр хӯрдан.

Агар худпарастӣ, шикам табла кун,
Дари хонаи ину он қибла кун. *Саъдӣ*

**шикам хоридан** баҳона кардан, узри сохта овардан, танбалӣ кардан.

Қ-он яке зоҳиди фушурдаву маст,
Ки ҳама корҳо шикам хорад. *Анварӣ*

**шикам чорсӯ кардан** *киноя аз* калон кардани шикам, аз пурхӯрӣ шикам мондан.

Дар ин чорсӯ чанд созем ҷой,
Шикам чорсӯ карда чун чорпой. *Низомӣ*

**ШИКАМБА** شکمبه *ниг.* **шиканба.**

**ШИКАМБАНДА** شکمبنده пурхӯр, бисьёрхор.

Вагар нағзу покиза бошад хӯраш,
Шикамбанда хонанду танпарвараш. *Саъдӣ*

**ШИКАМХОР** شکمخوار бисьёрхор, пурхӯр, шикампараст.

Дар шикамхорон ту соҳибдил маҷӯ. *Румӣ*

Шикамхорон ба ҳар давре бихӯрданд,
На чандону на чандону на чандон! *Савдо*

**шикан** شکن *асоси замони ҳозираи* **шикастан.**

**ШИКАН** شکن 1. шиканҷ, печ, тоб (оид ба мӯй ва зулф).

Шарҳи шикани зулфи хам андар хами ҷонон
Кӯтаҳ натавон кард, ки ин қисса дароз аст. *Ҳофиз*

Мушкил ки бувад рӯи халосӣ дили моро
Аз зулфи ту бо ин ҳама хамҳову шиканҳо. *Ҷомӣ*

**шикан бар шикан** печ дар печ, пурпечу тоб.

Ду рухсора чун лола андар чаман,
Сари ҷаъди зулфаш шикан бар шикан. *Фирдавсӣ*

2. қат, печутоб, чин.

Бош, ки то нома ба дастат диҳанд,
Чун шикани нома шикастат диҳанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба рӯи тоза чун гул чинаш афтод,
Шикан дар сафҳаи насринаш афтод. *Ҷомӣ*

3. *маҷ.* азоб; шиканҷа.

Мо аз шикани дому қафас шиква надорем,
Озод макун, лек ба гулзор нигаҳ дор. *«Хизонаи омира»*

◇ **шикан бар шикан пой кӯфтан** бо пойкӯбӣ ва шавқу завқ рақс кардан.

Яке чомагӯю дигар чангзан,
Яке пой кӯбад шикан бар шикан. *Фирдавсӣ*

**ШИКАНБА||ШИКАМБА** شکنبه||شکمبه меъдаи чорпоён, меъдаи ҳайвоноти алафхор.

Саг бихуфта ихтиёраш гашта гум,
Чун шиканба дид, ҷунбон кард дум. *Румӣ*

**ШИКАНИДАН** شکنیدن шикастан.

Дар силсилаи зулфи ту қайдид дили мо,
Гаштем парешону сару по шиканидем. *Савдо*

**ШИКАНКОРӢ** شکنکاری норосткорӣ, фиребгарӣ, ҳилагарӣ.

На он туркам, ки ман тозӣ надонам,
Шиканкориню таннозӣ надонам. *Низомӣ*

**ШИКАНҶ** شکنج 1. печ, тоб, шикан, чин; гиреҳ.

Бигуфт ину барзад бар абрӯ шиканҷ
Чу море, ки печад зи савдои ганҷ. *Низомӣ*

Сабо зи ҳоли дили танги мо чӣ шарҳ диҳад,
Ки чун шиканҷи варақҳои ғунча тӯ бар тӯст. *Ҳофиз*

2. печу хам (оид ба зулф, турра).

Аз шиканҷи зулфи ту ҳосил нашуд ороми дил,
Оқибат кардӣ ба по занҷир ин девонаро. *Махфӣ*

Дар шиканҷи зулфи пурпечаш бувад ҷонҳо асир,
Эй сабо, машшота кун он зулфи анбарфомро. *Мӯҳъӣ*

3. ранҷ, азоб.

Аз шиканҷи орзуҳо фориғулболам, Заҳир,
Дар қафас кай хӯ кунад мурғе, ки бо Анқо бувад. *Заҳири Форьёбӣ*

Рухаш зарду тан лоғару дил нажанд,
Асири шиканҷу қарини газанд. *Шоҳин*

◇ **шиканҷи хаёли хом** *киноя аз* гирифтории хаёлҳои беасос.

Аз шиканҷи хаёли хом баро,
Боли ҷаҳде кушо, зи дом баро. *Бедил*

**ШИКАНҶА** شکنجه 1. азоб, ранҷ, озор.

Аз тараб рӯи некӯхоҳонт чун лола-сту гул,
В-аз шиканҷа рӯи бадхоҳонт чун нилуфар аст. *Муиззӣ*

Маро карашмаи он турки гулъузор бикушт,
Маро шиканҷаи он ҷаъди ҳамчу мор бикушт. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. азобу уқубат, изо, таъзиб, ки ба воситаи асбоби махсус ба гунаҳгорон расонда мешуд.

Зар боз ба ман деҳ ва илло ҳамин соат туро ба дасти шиканҷа ва уқубат супорам. *Авфӣ*

Онро, ки дар даруна реш бошад,
Аз неши шиканҷа беш бошад. *Шоҳин*

**ШИКАРА** شکره мурғи шикорӣ, шикоркунанда.

Бо ғуломону олати шикара
Кард кори шикору кори сара. *Унсурӣ*

**ШИКАР(И)ДАН** شکردن||شکریدن 1. шикор кардан.

Чу бози ӯ шикарад, сайди ӯ чи кабку чи гург,
Чу аспи ӯ гузарад, роҳи ӯ чи баҳру чи бар. *Анварӣ*

2. *маҷ.* мағлуб кардан; шикастан; нобуд кардан.

Кас аз гардиши осмон нагзарад,
В-агар бар замин пилро бишкарад. *Фирдавсӣ*

Ахтарон умри одамӣ шикаранд,
Ҳама ҷуз умри одамӣ нах(в)аранд. *Саноӣ*

**шикаст** شکست *асоси замони гузаштаи* **шикастан.**

**ШИКАСТ** شکست 1. шикастагӣ, аз ҳам рехтан, мас. аз зарбу лат.

Меравад хуноби ҳасрат аз шикасти дил маро,
Чун шикасти шиша, к-аз вай бода берун мечакад. *Мушфиқӣ*

**шикасти базм** *киноя аз* бебарорни базму хурсандӣ.

Бар шикасти базми ман осмон фалохун шуд,
Бар даҳони миноям ҷои пунба санг омад. *Сайидо*

2. *маҷ.* мағлубият, ҳазимат, шикаст хӯрдан дар ҷанг.

Пайғамбар дар ин ҳарб гумони шикасте мебурд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. шикастагии устухони бадан.

Кӣ ҷӯяд бо чунин кас ошноӣ?
Шикастаро кӣ созад мӯмиёӣ? *Убайди Зоконӣ*

◇ **шикасти дил** *киноя аз* дилшикастагӣ, ғамгинӣ, маъюсӣ; **шикасту микаст** хамида, печ дар печ, пурпечу тоб.

Ой аз он чун чароғ пешонӣ,
Ой аз он зулфаки шикасту микаст. *Рӯдакӣ*

**шикаст афтодан** рӯ додани мағлубият ва ҳазимат.

Шикаст афтод бар хасми ҷаҳонсӯз,
Ба фаррӯх фол Хисрав гашт фирӯз. *Низомӣ*

**шикаст гирифтан** (ё **ёфтан**) шикаст хӯрдан; паст шудан.

Ёрам чу қадаҳ ба даст гирад,
Бозори бутон шикаст гирад. *Ҳофиз*

Фардо, ки ту ҳам шикаст ёбӣ,
Бар махласи худ на даст ёбӣ. *Савдо*

**шикаст гирифтани хонаи тан** касал шудан, мараз пайдо кардани тан.

Имрӯз ба мулки мо табибест,
Қ-аз лутф давои ҳар ғарибест;
Чун хонаи тан шикаст гирад,
Ояд ба илоҷу даст гирад. *Ҳилолӣ*

**ШИКАСТА** شکسته 1. *сифати феълии замони гузаштаи* шикастан; 2. *маҷ.* ғамгин, парешонҳол, маъюс.

Аз ишқ машав чунин шикаста,
Қ-он рӯи накӯ чунон намонад. *Анварӣ*

Бошад, чу манат шикаста созанд,
Дар оташи ҳасратат гудозанд. *Савдо*

3. *маҷ.* суст, нотавон, оҷиз, заиф.

Қ-он пири шикаста аз сари дард
Пирони қабиларо талаб кард. *Ҳилолӣ*

Ин санги шикаста з-он ниҳодем зи даст,
Бошад, ки ш и к а с т а е дар ӯ осояд. *«Таърихи Фаришта»*

4. *маҷ.* мазлум, зулмдида, ситамкашида.

Усмон ... пас аз ин ба масҷид омад ва хутба кард ва гуфт ... Умар ... шуморо шикаста дошт ва зери пой сипарда ва ман шуморо ба рифқ медорам ва бар рӯи шумо механдам. *«Таърихи Табарӣ»*

5. *маҷ.* хоксор, фурӯтан.

Соиб, шикаста бош, ки охир шикастагӣ
Чун мавҷ мешавад пару боли париданат. *Соиб*

6. қатшуда; хамида.

Шикаста гашт чу пушти ҳилол қомати ман,
Камони абрӯи ёрам, ки боз вусма кашид. *Ҳофиз*

7. *маҷ.* нохамворӣ ва каҷию килебии чизе; чуқурӣ; рахна.

Улуғхон оташи қаҳру ғазаб дар мазоҷи эшон зада даҳ дақиқа аз харобӣ фурӯ нагузошт ва ба шикастаҳо ва дарҳо, ки эшон нишаста буданд, даромад. *«Таърихи Фаришта»*

**ШИКАСТАБАНД** شکسته‌بند касе, ки устухонҳои шикастаи бадани инсонро мебандад ва муолиҷа мекунад.

Оқибатро дид ӯ, шикаста шуд,
Аз шикастабанд дардаш баста шуд. *Румӣ*

**ШИКАСТАБОЗУ** شکسته‌بازو беқувват, бечора.

Бо ишқ хатост панҷагирӣ,
Бечора хирад шикастабозуст. *Зуҳурӣ*

**ШИКАСТАВОР** شکسته‌وار монанди одами устухонҳояш шикаста.

Шикаставор ба даргоҳат омадам, ки табиб
Ба мӯмиёии лутфи туам нишоне дод. *Ҳофиз*

**ШИКАСТАГӢ** شکستگی 1. хурдшудагӣ, пора-пора ва реза-реза шудан ё будан.

Бикун муомилае в-ин дили шикаста бихар,
Ки бо шикастагӣ арзад ба сад ҳазор дуруст. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* касалӣ; сустӣ, заифӣ, оҷизӣ.

Заъф ва шикастагӣ бар мизоҷи ту роҳ наёфта. *Авфӣ*

Умар ҳеҷ аморати марг ва беморӣ ва шикастагӣ дар худ намедид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. *маҷ.* хоксорӣ.

Маъзарат пеша гиру истиғфор,
Аҷзу фақру шикастагӣ пеш ор. *Ҷомӣ*

Мулло Фохир гӯянд дар камоли шикастагӣ ва аҳлият буда. *«Оташкада»*

4. *маҷ.* дара, ҷойҳои ноҳамвор ва каҷу килеб, пасту баланд.

Аз Тоиф бирафтем, кӯҳ ва шикастагӣ буд, ки мерафтем. *Носири Хисрав*

5. *мат.* каср.

Агар касе гӯяд, ки агар тавахҳум кунем,ки панҷ ба дуву ним шавад бе шикастагӣ, вай ҷуфт бувад. *Ибни Сино*

**ШИКАСТАДИЛ** شکسته‌دل *киноя аз* озурдахотир, ноумед, маъюс.

Чун шикастадил шудӣ аз ҳоли хеш,
Ҷобири шикастагон дидӣ ба пеш. *Румӣ*

**ШИКАСТАДИЛӢ** شکسته‌دلی озурдахотирӣ, маҳзунӣ; ноумедӣ.

Дар кӯи мо шикастадилӣ мехаранду бас,
Бозори худфурӯшӣ аз он сӯи дигар аст. *Ҳофиз*

**ШИКАСТАЗАБОН** شکسته‌زبان 1. он кӣ забонаш дар вақти гап задан мегирад; 2. касе, ки қудрати нутқ надорад.

Бо ҳамчу ту шикастазабоне куҷо расад
Дар маърази саноиш мақоми суханварӣ. *Исмат*

Ман киям, ҳиндуи шикастазабон,
Қ-ин далерӣ кунам чу беадабон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИКАСТАН** شکستن 1. каср кардан, аз ҳам резондан, реза-реза кардан, пора кардан, ба пораҳо аз ҳам ҷудо кардани чизе.

Бисьёр бор бувад, ки баргирифтани ҷойгоҳ аз он ҷо ки ниҳода бувад, осонтар бувад аз шикастан ва даридан. *Ибни Сино*

Ду бурҷи қавӣ з-ин дижи сангбаст
Зи бурҷи фалак зуд бар ҳам шикаст. *Низомӣ*

2. *маҷ.* мағлуб кардан, ҳазимат додан.

Ҳама истоданд дар пеши ӯй,
Ки лашкар шикастан буди кеши ӯй. *Дақиқӣ*

Шеваи ҳарб ва шикастани душманон некӯ донистӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

3. *маҷ.* поин овардан; қадру қимати чизеро паст кардан; беравнақ гардонидан.

Лаъли дилҷӯят ба афсун қимати шаккар шикаст,
Чашми ҷодуят ба яғмо қалби сад лашкар шикаст. *Исмат*

Гуфт аз лабат Ҳилолию қадри шакар шикаст,
Номаш ба ғайри тӯтии шаккаршикан макун. *Ҳилолӣ*

**шикастани бозор** *киноя аз* ба аҳволи бад андохтан ва беравнақу оҷиз гардонидан.

Чу Таҳмурас огаҳ шуд аз корашон,
Барошуфту бишкаст бозорашон. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* аз баҳри чизе гузаштан; тарк кардан чизеро; риоя накардан ба аҳду паймон, ба ваъда ва ғ.

Чунин бодо кабуду кӯжболо
Ҳар он к-ӯ бишканад паймонаш аз мо. *Фахриддини Гургонӣ*

Ба гоҳи тараб тавба хоҳам шикаст,
Ки хоҳам зи баъди тараб боз баст. *Шоҳин*

**ШИКАСТАРАНГ** شکسته‌رنگ рангпарида, зардранг.

Шикастаранг аз онам, ки аз азал сонеъ
Ба оби коҳрабо карда хоки ман тахмир. *Шавкат*

**ШИКАСТАХОТИР** شکسته‌خاطر *киноя аз* парешонхотир; озурдахотир.

Шикастахотиру ранҷуру нотавон шудаам,
Биё, бубин, ки дилат ҳар чӣ хост, он шудаам. *Шоҳин*

**ШИКАСТАҲОЛ** شکسته‌حال парешонҳол, ошуфтарӯзгор, бадаҳвол.

Гуфтӣ ғами он шикастаҳоле,
Кардӣ ба сухан даруна холӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИКАСТАҶОНӢ** شکسته‌جانی *киноя аз* парешонхотирӣ, ғамгинӣ; озурдагии сахт.

Модар-падараш чунон ки донӣ
Монданд бад-он шикастаҷонӣ. *Шоҳин*

**ШИКВА** شکوه шикоят, гила.

Ба боғи даҳр чу ту эътибор доштаме,
Забони шиква агар ҳамчу хор доштаме. *Сайидо*

Мулҳам, аз фоқа макун шиква, ки дар базми ҷаҳон,
Мехӯрад хуни ҷигар, ҳар кӣ ба идрок афтод. *Мулҳам*

**шиква навиштан** шикоят кардан, аризаи шикоят навиштан.

Шунидам, ки дар ҳабс чанде бимонд,
На шиква навишту на фарьёд хонд. *Саъдӣ*

**ШИКЕБ** شکیب сабр, таҳаммул, тоқат, бурдборӣ; ором.

Ба ширин суханҳои мардумфиреб
Рабуда ниюшандагонро шикеб. *Низомӣ*

Дил нашуд, Савдо, ҳарифи поси номуси шикеб,
Бори ин тӯҳмат ба ҷони бетаҳаммул бастаам. *Савдо*

**шикебу қарор** сабру ором.

В-он дигар гуфт, к-он қаду рафтор
Бурдааст аз дилам шикебу қарор. *Ҷомӣ*

**ШИКЕБАНДА** شکیبنده сабркунанда, собир, тоқаткунанда.

Шикеб оварад бандҳоро калид,
Шикебандаро кас пушаймон надид. *Низомӣ*

**ШИКЕБИДАН** شکیبیدن сабр кардан, таҳаммул ва бурдборӣ намудан, тоқат овардан; орому қарор гирифтан.

Бишкеб, азеро ки ҳаме даст наёбад,
Бар орзуи хеш, магар марди шикебо. *Носири Хисрав*

Моро аз ваъда сад бор, эй бути раъно, фиребидӣ!
Напурсидӣ ба дарди интизорам: «Чун шикебидӣ?» *Савдо*

**ШИКЕБО** شکیبا шикебанда, сабркунанда, сабур, бурдбор; таҳаммулдор ва тоқаткунанда; босабру бардошт.

Шуҷоъ он, ки дилро шикебо кунад,
Ба ошуфтан-андар мудоро кунад. *Абӯшакури Балхӣ*

Санамо, бе ту дилам ҳеч шикебо нашавад,
В-агар имрӯз шикебо шуд, фардо нашавад. *Манучеҳрӣ*

**ШИКЕБОӢ** شکیبائی сабурӣ, тоқатоварӣ, таҳаммул; тоқат; орому қарор.

Муштоқию маҳҷӯрӣ дур аз ту чунонам кард,
К-аз даст биҳоҳад шуд домони шикебоӣ. *Ҳофиз*

Саодат бо шикебоӣ бувад ёр,
Зи бесабрӣ ба расвоӣ кунад кор. *Ҳилолӣ*

Балои ҳаҷр гузашт аз ҳаду намедонам,
Ки чора ғайри шикебоиву таҳаммул чист? *Ҷомӣ*

**шикебоӣ кардан** сабру таҳаммул ва тоқат варзидан, тоқат ва оромӣ ба кор бурдан.

То ба кай дар оташи ҳиҷрон шикебоӣ кунам,
Бемурувват, ин дили ман з-оҳану фӯлод нест. *Махфӣ*

**шикебоӣ пеш овардан** *ниг.* **шикебоӣ кардан.**

Ба охир шикебоӣ овард пеш,
Ки ҷуз он намедид ҳанҷори хеш. *Фирдавсӣ*

**ШИКЕФТАН** شکیفتن *ниг.* **шикебидан.**

Пас магӯ дунъё ба тазвирам фирефт,
В-ар на ақли ман зи дона мешикефт. *Румӣ*

**ШИКЕҲИДАН**||**ШИКИҲИДАН** شکهیدن **1.** тааҷҷуб кардан; ба изтироб омадан, беқарор шудан.

То зи бисьёрии он зар нашкиҳанд,
Бе гаронӣ пеши он меҳмон ниҳанд. *Румӣ*

2. *маҷ.* тарсу бим доштан; рамидан.

Ҷони ошиқ натарсад аз шамшер,
Мурғи маҳбус нашкиҳад з-ашҷор. *Саноӣ*

В-он кабутаршон зи бозон нашкиҳад,
Боз сар пеши кабутаршон ниҳад. *Румӣ*

**ШИКОЛ** *а.* شکال ресмоне, ки бо он пойҳои асп ва хачирҳои саркашро мебананд, ишкел.

Тозиёнро шикол барбаста,
Лашкаронро ҷаноҳ бишкаста. *Саноӣ*

Шиколи пои сутурон шуда сари зулфе,
Қ-аз ӯ гиреҳ ба ҷуз аз дасти шоҳ накушуда. *Камоли Исмоил*

**ШИКОР** شکار 1. хайвони сайдшуда.

Бад-ин вилоят об ва дарахтон бисьёр буди ва шикор бисьёр буди. *«Таърихи Наршахй»*

Чун шери фалак туро шикор аст,
Бо оҳуи лоғарат чӣ кор аст? *Шоҳин*

2. сайд кардан, шикоргирӣ.

Карданд сайд он зулфу рух дилҳои беоромро,
Баҳри шикори булбулон бар гул ниҳодӣ домро. *Камоли Хуҷандӣ*

Он яке дар шикор анкогир,
В-он дигар аз кабоби ӯ шуда сер. *Савдо*

**шикор кардан** (*ё* **гирифтан**) а) ба воситаи тир ва ё дом гирифтани ҳайвон ва парандаҳо, дастгир кардан.

Тез нагирад ҷаҳон шикор маро,
Нест дигар бо ғамонш кор маро. *Носири Хисрав*

Чавгон ба даст дорию гӯе намезанӣ,
Бозе чунин ба дасту шикоре намекунӣ. *Ҳофиз*

б) *киноя аз* мафтун ва асир кардани дилҳои ошиқон бо ҳусну ҷамол.

Сад дил шикори худ кунад, сад рахна дар ҷон афканад,
Аз ғамза чун новак занад чашми шикорандози ту. *Ҷомӣ*

**ШИКОРИСТОН** شکارستان шикоргоҳ, ҷои шикор, ҷои сайд.

Гузаштӣ дар шикористони нахҷир,
Парон аз паҳлуи нахҷир чун тир. *Ҷомӣ*

**ШИКОРӢ** شکاری 1. мансуб ба шикор; шикоркунанда, сайдгиранда, шикоргир.

Дар ӯ овехт чун бози шикорӣ,
Ки овезад ба кабки марғзорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. шикорчӣ.

Дид козур шикорие бе фах,
Гуфт: Бах, бах, ки нек шуд матбах! *Ҷомӣ*

Шикориён талаби нақши пои сайд кунанд,
Ту масти хобию ҳар дам шикор мегузарад. *Урфӣ*

**шикоф||шигоф** شکاف||شگاف *асоси замони ҳозираи* **шикофтан||шигофтан.**

**ШИКОФ** I|| **ШИГОФ** I شکاف||شگاف кафида; сӯрох; рахна.

Ба ҳар ҳамла, к-аз хашм барзад саре,
Шикофе дарафганд дар лашкаре. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дили шикастаи ман ҳамчу най шикоф-шикоф аст,
Ба ҳар шикоф, ки дасте ниҳанд, нола барояд. *Ибни Ямин*

**ШИКОФ** II ||**ШИГОФ** II شکاف||شگاف ресмони абрешимини калобакарда.

Шукуфа ҳамчу шикоф асту меғ дебобоф,
Маҳу хур аст ҳамоно ба боғ-дар сарроф. *Абулмуайяди Балхӣ*

**ШИКОФА** شکافه захмаи мутрибон, мизроб, нохун.

Пирӣ оғӯш боз карда фарох,
Ту ҳаме гӯш бо шикофаи ғӯш. *Кисоӣ*

**ШИКОФИДАН||ШИГОФИДАН** شکافیدن||شگافیدن шикофтан; **во шикофидан** чок кардан.

Чиҳо печидаам дар уқдаи дил, мешудӣ зоҳир,
Ба шамшери ҷафо гар синаамро во шикофидӣ. *Савдо*

**ШИКОФТАН||ШИГОФТАН** شکافتن||شگافتن 1. чок кардан, кафондан, даридан.

Аз сумаш баршикофт то қадамаш,
Баччаи гӯр дид бар шикамаш. *Низомӣ*

Биё, то гул барафшонему май дар соғар андозем,
Фалакро сақф бишкофему тарҳе нав дарандозем. *Ҳофиз*

2. *маҷ.* боз шудан, кушода шудан; шугуфтан(-и шукуфаҳои дарахт).

Дарахтон гаҳ бурун орад баҳоре,
Ки бишгофад сари ҳар шохсоре. *Низомӣ*

3. *маҷ.* ҳал кардан, эзоҳ додан ва дарьёфтани маънохон дақиқ, ҳамчун ҳал кардани муаммо.

Восифӣ дар муаммошикофӣ ба мартабаест, ки ҳар муаммои мушкил, ки мехонанд, ном ногуфта мешикофад. *Восифӣ*

**ШИКОЯТ** *а.* شکایت шиква; гила; изҳори норозигӣ аз касе ё чизе.

Яке аз рафиқон шикояти рӯзгори номувофиқ пеши ман овард. *Саъдӣ*

Шикоят аз замону шиква аз бахти забун то кай,
Ки неку бад ҳама аз кардаву атвор дарьёбӣ. *Ҳоҷӣ*

**шикоят кардан** (*ё* **сохтан, задан**) шиква изҳор кардан, гила кардан, аз касе ё чизе норозигӣ баён кардан.

Пеши кӯҳ аз дили санги ту шикоят кардам,
Кӯҳ дар нола шуду санг ба фарьёд омад. *Мушфиқӣ*

Эй ки месозӣ шикоят дар қафо, андеша кун,
Ҳамчу нофармон зи сар то по забон бошад маро. *Сайидо*

Аз он рӯ зи гетӣ шикоят задам,
Зи гетӣ шикоят ба ғоят задам. *Шоҳин*

**ШИКУФА||ШИГУФА** شکوفه||شگوفه гули дарахтони мевадор.

Шикуфа, ки бегаҳ нахандад зи шох,
Кунад меваро бар дарахтон фарох. *Низомӣ*

Дар оби равон шикуфа андохта акс,
Чун анҷуми собиту сипеҳри сайёр. *Шоҳӣ*

**ШИКУФТАН** شکفتن *ниг.* **шукуфтан.**

**ШИКУХ||ШУКУХ** شکوخ пешпохӯрӣ; лағзиш.

Ҳар кӣ ӯ дар раҳ равад сармасту шӯх,
Афтад андар хоки хорӣ аз шикух. *Шокири Бухорӣ*

**ШИКУХИДАН||ШУКУХИДАН** شکوخیدن 1. пешпо хӯрдан; лағзидан.

Чу аз саркашӣ кард ҳар сӯ нигоҳ,
Шикухиду афтод бар хоки роҳ. *Оғоҷӣ*

Чун бигардад пои ӯ аз пойдон,
Худ шукухидан намояд ҳамчунон. *Рӯдакӣ*

2. тарсидан, ҳаросидан.

**ШИКӮҲ** شکوه хавф, бим, ҳарос, тарс.

Дар замон ӯ як ба якро з-он гурӯҳ
Бардорониду набудаш з-он шикӯҳ. *Румӣ*

Ниҳебаш қалби сардорон шикаста,
Шикӯҳаш пушти ҷабборон шикаста. *Хисрави Деҳлавӣ*

Аз шикӯҳи ӯ сибоъ ва вуҳуш андешаи он беша аз перомуни хотир натавонистандӣ гузаронид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШИКӮҲАНДАГӢ** شكوهندگی тарсу бим, ҳарос.

Дар ӯ кард бояд пижӯҳандагӣ,
Ки аз мо надорад шикӯҳандагӣ. *Низомӣ*

**ШИКӮҲИДАН** شكوهيدن тарсидан, тарсу бим доштан, ваҳмидан.

Мусодарот ӯ мекард ва мардумон аз вай бишикӯҳиданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Шаҳ аз хилвати он чунин хостан
Шикӯҳид дар хилват оростан. *Низомӣ*

**ШИЛ** شل найзаи хурди дупарра ё сепарра.

Ба гунаи шили афғониён дупарраву тез,
Чу даста баста ба ҳам тирҳои бесӯфор. *Фаррухӣ*

Ба ҳасбу тиру теғу шил гирифта пеши ту оранд,
Паланг аз шах, ҳизабр аз кӯҳ, наҳанг аз баҳр, бабр аз бар(р). *Ватвот*

**ШИЛК** شلک гилу лои часпандаю ёзанда.

Чу пеш оранд кирдорат ба маҳшар,
Фурӯ монӣ чу хар ба миёни шилко. *Рӯдакӣ*

**ШИЛТОҚ||ШАЛТОҚ** *т.* شلتاق ҷангу хархаша, ғавғо, низоъ; тааддӣ, зулм.

Қамоли комронии аҳолии қилмоқ ва дашти Қипчоқ мунҳасир дар ғорату тороҷ ва шилтоқ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Нигори ман, зи рақибон макун таваққӯи зар,
*Ки ҳар чӣ бо ту расад э-ни ҷамоа, — шилтоқ аст.* *Шоҳин*

**ШИМ** شیم навъе аз моҳӣ, ки дар пушташ холҳои сиёҳ дорад.

Яке пайкар ба сони моҳии шим,
Пашиза бар танаш чун кавкаби сим. *Фахриддини Гургонӣ*

**ШИМА||ШИМАТ** *а.* شيمه||شيمت хулқ, табиат, хӯй; одат.

Суханҳои манзуми шоир шунидан
Бувад сирату шимати хисравонӣ. *Манучеҳрӣ*

Шимаи ноқисон аст, ки ба фазилате, ки дар падарони худ тасаввур кунанд, дояи тафаввуқ бар фузало доранд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ШИМОЛ** *а.* شمال **1.** дасти чап; тарафи дасти чап.

Чун таҳрикаш ба ҷониби ямин кунанд, ба тарафи шимол ҳодис шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Медиҳад дасти фалак неъмати асҳоби ямин
Ба гурӯҳе, ки надонанд яминро зи шимол. *Камоли Исмоил*

**2.** тарафи муқобили ҷануб.

Ва чун офтоб ба тобистон сӯи шимол ояд, амуд наздиктар бувад. *Ибни Сино*

Чу гардун аст қадраш, не ки он ҷо
Ниҳоёти ҷануб асту шимол аст. *Анварӣ*

**ШИМШОД** شمشاد *ниг.* **шамшод.**

**ШИМШОР** شمشار шохчаҳои нав сабзидан шамшод.

Фидои он қаду зулфаш, ки гӯӣ,
Фурӯ ҳиштаст аз шамшод шимшор. *Зайнабӣ*

**ШИН** شين номи ҳарфи понздаҳуми алифбои арабии тоҷикӣ ش, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 300 баробар аст. Ин ҳарф шини манқута ва шини муъҷама ва шини қарашат ҳам номида мешавад.

**ШИНГАРФ** شنگرف *ниг.* **шангарф.**

**ШИНО** شنا обдонӣ, оббурӣ, шиноварӣ.

Дар шиновар ду даст зад мӯҳкам,
Боз монд аз шино шиновар ҳам. *Ҷомӣ*

**ШИНОВАР** شناور он кӣ шино мекунад, обдон.

Чу кӯдак ба дасти шиновар-дар аст,
Натарсад, агар Даҷла паҳновар аст. *Саъдӣ*

**ШИНОВАРӢ** شناوری обдонӣ, обварзӣ, оббурӣ.

Дар оби дидаи худ ғарқаам, чӣ чора кунам,
Ки дар муҳит на ҳар кас шиноварӣ донад. *Ҳофиз*

Ду дасти ӯро бо ду пояш баста, мисли гӯй сохта дар ҳавз андохтаанд. Аз намози пешин то намози дигар шиновари карда. *Восифӣ*

**ШИНОН** *а.* شنان *ҷ.* **шан(н).**

Баршавад бар борои сангин чу санги манҷаник,
Дарравад дар қаъри водӣ чун ба чоҳ-андар шинон. *Манучеҳрӣ*

**ШИНОНДАН** شناندن дар як ҷо устувор кардан; ҷойгир кардан.

Чу фарзанд биншондам андар бараш,
Бипарвардам аз ширу аз шаккараш. *Шоҳин*

**ШИНОР** شنار шиноварӣ, обдонӣ, обварзӣ.

Бад-ӯ гуфт марде суи рӯдбор
Ба рӯд андарун шав ҳаме бе шинор. *Абӯшакури Балхӣ*

**ШИНОСО** شناسا ошно; *муқобили* **бегона.**

Сар зи ҳасрат ба дари майкадаҳо баргардам,
Чун шиносои ту дар савмеа як пир набуд. *Ҳофиз*

Роҳест ниҳонӣ зи ту то дайри муғонӣ,
Ҷуз пири муғон нест дар ин роҳ шиносо. *Ҷомӣ*

**ШИНОСОӢ** شناسائی **1.** ошноӣ; *муқобили* **бегонагӣ.**

Аз ҷаҳолат дар он тааллул кард,
В-аз шиносоияш таҷоҳул кард. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* боҳабарӣ, доноӣ.

Ба рӯзи воқеа сабр аз камоли доноист,
Ба кунҳи кор назар кардан аз шиносоист. *Махфӣ*

**шинохт** شناخت *асоси замони гузаштаи* **шинохтан.**

**ШИНОХТ** شناخت шинохтан, фаҳму фаросат, маърифат ва дониш; **аҳли шинохт** аҳли маърифат.

Аз ин пас чӣ гӯяндам аҳли шинохт,
Ки нақши рухаш дид — ҷон дарбибохт. *Хоҷу*

**ШИНОХТАН** شناختن **1.** донистан; фаҳмидан.

Хирад зиндаи ҷовидонӣ шинос,
Хирад мояи зиндагонӣ шинос. *Фирдавсӣ*

Ҳадди бузургон нашиносад касе,
Сӯҳбаташон то нагузинад басе. *Хисрави Деҳлавӣ*

*касеро* **шинохтан** ошно шудан бо касе.

Гар шӯҳра шавӣ ба шаҳр, шаррунносӣ,
В-ар гӯшанишин шавӣ, — ҳама васвосӣ,

Он беҳ, ки агар Хизр, агар Ильёсӣ,
Кас нашносад туро, ту кас нашносӣ. *Хайём*

2. ташхис кардан, муайян кардан.

Маҷнун чу шинохт, пеш хондаш,
В-аз заҳмати дому дад раҳондаш. *Шоҳин*

В-он кас ки ба лавҳу хат напардохт,
Ҳаргиз сияҳ аз сафед нашнохт. *Ҳилолӣ*

3. *маҷ.* эътироф кардан, қадрдонӣ намудан.

Нигори хеш ба дасти хасон ҳамебинам,
Чунин шинохт фалак ҳаққи хидмати чу мане. *Ҳофиз*

**ШИНОҲ** شناه *шакли дигари* **шино.**

Дӣ бар канори Даҷла шунидам, ки бо яке
Мегуфт шотирею ҳамекард хуш шиноҳ, —
Эй дӯстон, азоб се чиз аст дар ҷаҳон:
Ҳамсояи авону зани зишту вомхоҳ. *«Хористон»*

**ШИНУДАН** شنودن *ниг.* **шунидан.**

**ШИНУФТАН** شنفتن шунидан.

Ба Юсуф хобҳои худ бигуфтанд,
Ҷавоби хобҳои худ шинуфтанд. *Ҷомӣ*

**ШИНУША** شنوشه атса.

Маро имрӯз тавба суд дорад,
Чунон чун дардмандонро шинуша. *Рӯдакӣ*

**ШИОБ** *а.* شعاب *ҷ.* шеъб.

Бақиятуссайф дар шиоб ва биёбонҳо пароканда ва мутафарриқ гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШИОР** *а.* شعار **1.** аломат, нишон.

Эшон ниҳон шуданд дар ин ҷавфи хокдон,
Лекин шиори кардаи эшон ниҳон намонд. *Ломеӣ*

2. расм, одат, хислат.

Ғайр аз ҷафоҳову ситам набвад шиорат, эй санам,
Гоҳе тараҳҳум аз карам фармо ба ҳоли зори мо. *Мӯҳьӣ*

**шиор ва дисор** равия, роҳу равиш, расму одат.

Ин тариқ шиор ва дисори обо ва аҷдоди ин мустамандон аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

3. касб, пеша.

Қашан дар манзили Нанд ном, ки шиори ширфурӯшӣ ва говчаронӣ дошт, ёздаҳ сол мутаворӣ шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**шиор сохтан** *чизеро* чизеро пешаи худ қарор додан, кореро пеш гирифтан.

Ҳаштум, дар маҳофил хомӯширо шиор сохтан ва аз эъломи чизе ... эҳтироз воҷиб ва лозим шумурдан. *«Калила ва Димна»*

4. либоси зер.

Хушдам аст рӯю гулӯяш бас фарох
Бо шиори нуртори шох-шох. *Румӣ*

◇ **шиори аббосӣ** *киноя аз* сиёҳии байрақ ва сиёҳпӯшии аббосиён.

Ранги мушкин шиори аббосист,
Зевваророи чархи шаммосист. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИПЕЛИДАН** شپیلدن фушурдан, фишор додан.

Гулобисифат бар сафо бигзаранд,
Ки гулро шипеланду обаш хӯранд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИР** شیر моеи ғизоии сафедранг, ки баъд аз зоидан аз пистони зан ва ҳайвони мода метаровад.

Ишқ дар хобу ошиқон дар хун,
Доя бе шир, тифл бемор аст. *Анварӣ*

**шири хушгуворон** шири гуворо, форам ва фоидабахш.

Ба ёд орам чу шири хушгуворон,
Фаромӯшам макун чун ширхорон. *Низомӣ*

**ба шир нишондан** барои дафъи зарари заҳр моргазида ва заҳрхӯрдаро дар шир хобонидан; ◇ **шири мурғ** *киноя аз* чизи ноёб.

Алафгоҳи мурғони ин кишвар ӯст,
Агар шири мурғат бибояд, дар ӯст. *Низомӣ*

**шири мурғ ҷустан** ба кори номумкин ва бенатиҷа машғул будан, ба мақсади маҳол кӯшиш кардан.

Боғ дорӣ — ба тарки боғ бигӯй,
Мурғ бо туст — шири мурғ маҷӯй. *Низомӣ*

**шири хашхош** афьюн, тарьёк; **шири шангарфгун** *киноя аз* шароб.

Биё, соқӣ, он шири шангарфгун,
Ки аксаш дарорад ба симоб хун ... *Низомӣ*

**ба шири** *касе* **об пайдо шудан** *киноя аз* нуқсон доштан.

Валекин чун ба ширам об пайдост,
Қабои ростӣ н-ояд маро рост. *Ҳозиқ*

**чу(н) ширу шакар будан** (*ё* **гаштан**) *киноя аз* камоли меҳрубонӣ, ба ҳам наздик шудан ва омехтан.

Гоҳ чун ширу шакар, гоҳе чу обу оташӣ,
Ман намедонам, чӣ хӯяст ин, ки пайдо кардаӣ.
*Ҳилолӣ*

Гӯянд, ки он ду моҳу ахтар
Гаштанд ба ҳам чу ширу шаккар. *Шоҳин*

**ШИРА** شیره шарбати ширин, оби фушурдашудаи ангур, анҷир ва ғ., моеи ширин, ки аз меваҳо ҳосил мешавад.

Такаж нест, гӯӣ, дар ангури ӯ,
Ҳама шира дидем яксар разаш.
*Абулаббоси Аббосӣ*

◇ **ширaи ҷон** мағзи ҷон, асоси ҷон, тамоми ҳастии инсон.

Шириндаҳано, ин ҳама ширин натавон буд,
Шире, ки ту хӯрдӣ, магар аз ширaи ҷон буд?
*Ҳилолӣ*

Боғи ту зи равзаи ҷинон аст магар,
Ангури ту умри ҷовидон аст магар,
Омад зи умед ҷони ширин ба лабам,
Ин ширaи ту ширaи ҷон аст магар? *Мушфиқӣ*

**аз ширaи ҷон** *чизе* **пухтан** *киноя аз* ранҷу азоби бисьёр кашидан.

Ҳофиз басе зи ширaи ҷон пухт ҷилвае
Дар орзуи он лабу н-омад чунон лазиз. *Ҳофиз*

**ШИРБАҲО** شیربها ҷиҳози арӯсӣ, ки домод медиҳад, қалин, маҳр, кобин.

Духтараш ин мурғ бад-он мурғ дод,
Ширбаҳо хоҳад аз ӯ бомдод.*

***ШИРБО** شیربا биринҷи дар шир пухташуда, ширшулла.

Ниҳода бар ӯ косаи ширбо,
Чӣ некӯ будӣ, гар будӣ зирбо. *Фирдавсӣ*

**ШИРБӮЙ** شیربوی дорои бӯи шир; **лаби ширбӯй** лаби кӯдак; лаби бача.

Ҳаме май хӯрад бо лаби ширбӯй,
Шавад бегумон зуд пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ШИРЗИМА||ШИРЗИМАТ** *а.* شردمه||شردمت гурӯҳи каме аз мардум.

Даҳ ҳазор сувори номдор ба қатли он ширзимаи қалил ирсол намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШИРИН** شیرین **1.** дорои мазаи қанд ва шакар.

Ва ё гӯянд, ки «шакар ширин аст ва шакар ширин нест». *Ибни Сино*

То чу шаккар бар дилаш ширин шудӣ,
В-аз лаби гӯёш гавҳарчин шудӣ. *Ҷомӣ*

2. латиф, дилкаш, мулоим, нарм, нозук, гуворо.

Пас он гаҳ посухе кардаш ба оин
Ба поён талху аз оғоз ширин.
*Фахриддини Гургонӣ*

**абьёти ширин** байтҳои дилчаспи таъсирбахш, байтҳои гуворои дилнишин.

Ҳамехондам абьёти ширини он,
В-аз он хонданам тоза мешуд равон. *Шоҳин*

**сухани ширин** ҳарфи дилчасп, лафзи гуворо, гапи нағзу форам.

Аз он лаб шунидан ҳикоят хуш аст,
Суханҳои ширин бағоят хуш аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҷони ширин** ҷони азиз.

Ҳаме буд бо сӯги модар дижам,
Ҳаме кард бо ҷони ширин ситам. *Фирдавсӣ*

**ширину талх** *киноя аз* нарму сахт, нағзу бад, гарму сард.

Чун мегузарад умр, чи ширину чи талх,
Паймона чу пур шуд, чи Нишопуру чи Балх.
*Хайём*

3. номи маҳбубаи Хисрав ва Фарҳод.

В-он равон то манзили Ширин на ҷӯи шир буд,
Балки бар Фарҳоди мискин кӯҳу ҳомун мегирист.
*Ҷомӣ*

**ШИРИНАДОӢ** شیرین ادائی ширинсуханӣ, ширинбаёнӣ, шириунгуфторӣ.

Ба туркӣ бурда дар ширинадоӣ
Ба майдони сухан гӯӣ аз Навоӣ. *Ҳозиқ*

**ШИРИНГУВОР** شیرین گوار ширинмаза, форам, хушхӯр.

Бидеҳ, соқӣ, он талхи ширингувор,
Ки ширин бувад бода аз дасти ёр. *Ҳофиз*

**ШИРИНДАҲАН** شیرین دهن *ниг.* **ширинзабон.**

Ишқи шириндаҳанон саҳл магир,
Қори Фарҳод на осон корест. *Камоли Хуҷандӣ*

Мебарад, эй Сайидо, ҳасрат ба килкам ҷӯи шир,
Ҳамзабон азбаски он шириндаҳан бошад маро.
*Сайидо*

**ШИРИНЗАБОН** شیرین زبان ширинсухан, латифгуфтор, хушгакаллум.

Камол аз шавқи лаъли шаккаринат
Бағоят тӯтии ширинзабон аст. *Камоли Хуҷандӣ*

Эй бо лаби ту тӯтии ширинзабон забун,
Кардӣ инон зи панҷаи симинбарон бурун. *Ҷомӣ*

**ШИРИНКАЛОМ** شیرین کلام хушгап, хушгуфтор, ширинзабон.

Ҷомӣ ба васфи он лаби ширин шакар шикаст,
Хомуш мабод тӯтии ширинкаломи мо! *Ҷомӣ*

**ШИРИНКАЛОМӢ** شیرین کلامی ширинзабонӣ, хушгуфторӣ

Забони килки шаккарбори Ҷомӣ
Қадаҳнӯши ман ширинкаломӣ. *Мулҳам*

**ШИРИНКОР** شیرین کار **1.** одами шӯхи масхарабоз, касе, ки бо суханони ширин ва латифаҳои аҷиб дигаронро механдонад; **2.** ҳамсӯҳбати хушҳолкунанда ва чақ-чақӣ; *киноя аз* маҳбубаи шӯх ва хушҳаракат.

Фиғон, к-ин лӯлиёни шӯхи ширинкори шаҳрошӯб
Чунон бурданд сабр аз дил, ки туркон хони яғморо. *Ҳофиз*

Ба пеши худ бинишон шоҳидони ширинкор,
Ки бо шакардаҳанон хуш бувад суолу ҷавоб.
*Убайди Зоконӣ*

3. гулдаст, санъаткори моҳир дар ихтисоси худ.

Чобуке чарбдасту ширинкор,
Сомнаслею номи ӯ Симнор. *Низомӣ*

**ШИРИНЛАБ** شیرین لب *ниг.* **ширинзабон.**

Дар дили Фарҳоди ман охир ғами ширинлабон
Монда-монда ҳамчу кӯҳи Бесутун хохад шудан.
*Сайидо*

**ШИРИНЛИҚО** شیرین لقا хушсурат, дилкаш, хубрӯй.

То ба шаб, эй орифи ширинлиқо,
Они мой, они мой, они мо. *Шамси Табрезӣ*

Ҳама ширинлиқоёнро ба чашми имтиҳон дидам,
Миёни он ҳама ширинлиқоию шакархандӣ. *Ҳоҷӣ*

**ШИРИНМАҚОЛӢ** شیرین مقالی ширинсуханӣ, ширинбаёнӣ, хушгуфторӣ.

Агар оинарӯе дар назар медоштам, Соиб,
Ба тӯтӣ мечашондам шеваи ширинмақолиро. *Соиб*

**ШИРИННАФАС** شیرین نفس касе, ки сухани ӯ ба шунаванда таъсирбахш аст, одами хушсӯҳбат, ширингуфтор.

Яке гуфт: Аз ин навъ ширинфафас
Дар ин шаҳр Саъдӣ шиносему бас. *Саъдӣ*

**ШИРИННИКОТ||ШИРИННУКОТ** شیرین نکات ширинсухан, ширинзабон.

Гуфтамаш: З-он писта шӯре дар дили бирьёни мост,
Гуфт: Майли тӯтии шириннукот овардааст.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**ШИРИНРАҚАМ** شیرین رقم хушнавис, хушхат.

Таърихнависи ишқбозон,
Ширинрақами сухантирозон
Аз сарвари ошиқон чу дам зад,
Бар лавҳи баён чунин рақам зад. *Ҷомӣ*

**ШИРИНСУХАН** شیرین سخن хушбаён, хушгап.

Сурури маҷлисат акнун фалак ба рақс орад,
Ки шеъри Ҳофизи ширинсухан таронаи туст. *Ҳофиз*

**ШИРИНТАКАЛЛУМ** شیرین تکلم *ниг.* **ширинсухан.**

Забони тешааш ширинтакаллум,
Ба хуни кӯҳкан хӯрда тараҳҳум. *Сайидо*

**ШИРИНТАРОНА** شیرین ترانه ширинсуруд, хушовоз, хушхон.

Маҷнуни хоксору ситамдидаи маро
Як ҷилвае зи Лайлии ширинтарона бас. *Имло*

**ШИРИНХАНД** شیرین‌خند хушханд, хандон.

Ӯ чу марҷон, валек лӯълӯъбанд,
Талхпосух, валек ширинханд. *Низомӣ*

**ШИРИНХИСОЛ** شیرین‌خصال дорои хислатҳои некӯ, он кӣ дорои хулқу хӯи нек аст.

Нишалло — Лайлии соҳибҷамолу банда Маҷнунам,
Мураббо — дилбари ширинхисолу банда Фарҳодам. *Савдо*

**ШИРИНШАМОИЛ** شیرین‌شمائل хушрӯ, хушсурат, зебо.

Он беҳ, ки гар зи умр накардем ҳосиле,
Мирем дар муҳаббати ширинщамоиле. *Исмат*

Дар паи он дилбари ширинщамоил меравам,
Дил паи ӯ рафт, ман ҳам аз паи дил меравам. *Ҳилолӣ*

**ШИРИНЪИЗОР** شیرین‌عذار хушрӯ, зебо.

Шакарханд туркони ширинъизор
Гирифта ба каф миҷмари зарнигор. *Хоҷу*

**ШИРИНӢ** شیرینی **1.** лаззат, ҳаловат.

Чӣ ҷои ҳавзи шир аст ин, ки кандӣ,
Ба ширинӣ аҷаб тархе фикандӣ. *Ҳилолӣ*

Баромад ногаҳон хуршед аз абр,
Ба ширинӣ расад аз талхии сабр. *Ҳилолӣ*

**2.** гуворой, дилкашӣ, латифӣ.

Гар наботат мерабояд ҷон ба ширинию лутф,
Қанди шӯрангези лаълат медиҳад ҷон аз намак. *Ҳофиз*

Болои нозуки ту зи ширинии хисол
Бас укдаҳо, ки дар ҷигари найшакар зада. *Шоҳин*

**ШИРИНҲАРАКОТ** شیرین‌حرکات латифҳаракот, хушрафтор, он кӣ рафтору адоҳои дилнишин дорад.

Ақлу хушу хираду сабр ки буд,
Бурд он дилбари ширинҳаракот. *Ибни Ямин*

Чун найшакарест рағбатангез,
Ширинҳаракоту шаккаромез. *Ҳилолӣ*

**ШИРИНҶАВОБ** شیرین‌جواب он кӣ ба суолхо ҷавобҳои латиф ва нозук медиҳад, хушадо, ширинадо.

Қасабпӯш хубони ширинҷавоб
Қасаб баста бар гӯшаи моҳтоб. *Хоҷу*

**ШИРК** *а.* شرک *д.* куфр, аз рӯи ақидаи ислом худоро якказу ягона надониста, ӯро шарикдор ҳисоб кардан.

Ростию кажжӣ андар роҳи тавҳид асту ширк,
Ҳар ду пайваста нагардад, к-он куҷову ин куҷост. *Муиззӣ*

Бигуфташ яке бо худованди пок,
Чӣ бок он, ки ширк оварад мушти хок. *Шоҳин*

**ШИРКАТ** *а.* شرکت иштирок кардан, шарик будан, ҳамдастӣ кардан, шарикӣ.

Бале, султони маъшуқон ғаюр аст,
Зи ширкат мулки маъшуқеш дур аст. *Ҷомӣ*

Ту тухме киштаӣ ва бари он бардоштаӣ, касеро бо ту ширкат намерасад. *«Нигори дониш»*

**ШИРМАСТ** شیرمست бачаи бузу гӯсфанд ва ғ., ки чолок ва шӯху бозингар аст.

Дар он мангар, ки ман худ ширхорам,
Ки гарчи ширмастам, хушьёрам. *Хисрави Деҳлавӣ*

Тифлони ширмасти ман имрӯз шергир,
Хешони нотавони мананд аз ту комрон. *Сайидо*

**ШИРО(Ъ)** *а.* شراء||شرا харид, харидан; **широу байъ** хариду фурӯш.

Моида аз осмон дармерасид
Бе широу байъу бе гуфтушанид. *Румӣ*

**ШИРОЗ** شیراز нонхӯришест, ки шибитро реза карда, бо мост (ҷурғот) меомезанд ва камтар шир рехта, якчанд рӯз то турш шуданаш дар машк ва ё зарфе нигоҳ медоранд ва баъд аз он бо нон мехӯранд.

Бини-т ҳамебинам чун хонаи курдон,
Ороста ҳамвора ба широзу ба рахбин. *Имора*

**ШИРОК** *а.* شراک банди кафш, тасмаи кафш.

Эй дилу дида хоки наълайнат,
Риштаи ҷон широки наълайнат. *Ҷомӣ*

**ШИРОЪ I** *а.* شراء *ниг.* **широ(ъ).**

**ШИРОЪ II** *а.* شراع **1.** бодбони киштӣ; **2.** ҳар чизи баланд бардоштащуда монанди хайма ва соябон.

Широе бизад шоҳу бинҳод тахт,
Бад-он тахт шуд, ҳар кӣ буд некбахт. *Фирдавсӣ*

Ва султон бирафтӣ то он ҷо, ки широъ зада буданд бар сари банди халиҷ. *Носири Хисрав*

Боғи Ирам широи ту бошад ба рӯзи хон,
Байтулҳарам ривоқи ту бошад ба рӯзи бор. *Манучеҳрӣ*

**ШИРПАРВАР(Д)** شیرپرور||شیرپرورد ширхор, нозпарвард.

Гуфт, к-он барра буд паҳлуи хеш,
Ширпарварди меҳри модари хеш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИРХОР** شیرخوار **1.** тифл, бача, кӯдак.

Дар он мангар, ки ман худ ширхорам,
Ки гарчи ширмастам, хушьёрам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* нодон.

Зи завқи май, ки аз май пир гаштам,
Чӣ огаҳ порсо, к-ӯ ширхор аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

Чу тифлон баски завқи шир дорам,
Зи тифлӣ то ба акнун ширхорам. *Ҳилолӣ*

**ШИРХОРА** شیرخواره ширмак, кӯдаки ширхӯр.

Кӯдаки ширхора то нагирист,
Модар ӯро ба меҳр шир надод. *Шаҳиди Балхӣ*

Чун Худот бимурд, аз вай писаре ширхора монд, номи ӯ Тағшода. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ШИРХОРАГӢ** شیرخوارگی давраи ширхӯрӣ, ширмакӣ; кӯдакӣ, бачагӣ.

Чу шир хӯрд ҳама хуни Хисрав он бадхӯӣ,
Зи ширхорагӣ ин аст хӯи ӯ, чӣ кунам? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИРЬЁН** *а.* شریان *ниг.* **шараён.**

**ШИСТАН** شستن *шакли кӯтоҳшудаи* **нишастан.**

Ҳосил он кӯдак бар он тахти назор
Шиста паҳлуи Қубоди шаҳриёр. *Румӣ*

**ШИТО I** *а.* شتا зимистон, мавсими зимистон.

Марде пайдо шуда, ки даъвии каромот менамояд ва дар сайф меваҳои шатавӣ ва дар шито меваҳои сайфӣ зоҳир месозад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШИТО** II شتا касе, ки ношито (ноништа) ё наҳор нахӯрдааст; гурусна.

Луқмаи нони хештан нахӯрад,
Гар ду ҳафта ҳаме шито бошад.*

**ШИТОБ** شتاب **1.** таъҷил, аҷала, суръат, тезӣ, чолокӣ; *муқобили* **даранг** 1.

Язак бар язак, сӯ ба сӯ дар шитоб,
На дар дил сукунат, на дар дида хоб. *Низомӣ*

Мабин ба себи занахдон, ки чоҳ дар роҳ аст,
Куҷо ҳамеравӣ, эй дил, бад-ин шитоб куҷо? *Ҳофиз*

**шитоб рафтан** бо суръат рафтан, ба тезӣ рафтан.

Чашм расиданаш мабод, арчи ки баҳри куштанам,
Чашм бад-ӯ намерасад, баски шитоб меравад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** бетоқатӣ, саросемагӣ.

Бар ин кор-бар нест ҷои шитоб,
Ки танги(и) дил орад хирадро ба тоб. *Фирдавсӣ*

**шитоб кардан** (*ё* **овардан**) *а)* *аҷала намудан.*

Айёми гул чу умр ба рафтан шитоб кард,
Соқӣ, ба даври бодаи гулгун шитоб кун! *Ҳофиз*

б) бетоқатӣ кардан, саросема шудан.

Макун дар умури сиёсӣ шитоб,
Зи роҳи таанни инон барматоб. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**шитоб омадан** саросемагӣ пайдо шудан, парокандагӣ рӯй додан.

Куҷо дезаи ту чамад рӯзи ҷанг,
Шитоб ояд андар сипоҳи даранг. *Фирдавсӣ*

**3.** шитобон, бо аҷала, бо суръат.

Ду шиновар зи дур бар лаби об
Баҳри коре ҳамешуданд шитоб. *Ҷомӣ*

**ШИТОБИДАН** شتابيدن *ниг.* **шитофтан.**

Ҳамон беҳ, ки моро бар ин ҷои ҷанг
Шитобидан ояд ба ҷои даранг. (1) *Фирдавсӣ*

Имрӯз, ки фурсат аст, биштоб,
Дидор ғанимат аст, дарьёб. (1) *Ҳилолӣ*

**ШИТОБКОР** شتابكار аҷалакор, таъҷилкунанда, тезкор; *муқобили* **дарангпеша.**

Шитобкортар аз бод вақти подошан,
Дарангпешатар аз кӯҳ вақти подафроҳ. *Фаррухӣ*

**ШИТОБОЛУД** شتاب‌آلود шитобон, таъҷилкунанда.

Шитоболуд вақти субҳдам рахти сафар бастӣ,
Ба ҷонам ҳамчу симоб изтироб андохтӣ, рафтӣ. *Сайидо*

**ШИТОБОН** شتابان дар ҳолати шитоб, тез, бо суръат; давон.

Фиристода ба Марв омад ниҳонӣ,
Шитобонтар зи боди меҳргонӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

Он ташналабам, ки дар биёбон
Ҳар сӯ шудам обҷӯ шитобон. *Ҷомӣ*

Ӯ Каъбаву ман дар ин биёбон
Беҳуда ба ҳар тараф шитобон. *Ҳилолӣ*

**ШИТОЛАНГ** شتالنگ буҷули по, устухони пошнаи по.

Дарьёи муҳит он, ки варо нест карон, ҳаст
Мар-ҳиммати маймуни туро зери шитоланг. *Ломеӣ*

**ШИТОФТАН** شتافتن **1.** шитоб кардан, аҷала кардан, давидан, тез рафтан.

Меҳр дидам бомдодон чун битофт,
Аз Хуросон сӯи ховар мешитофт. *Рӯдакӣ*

Замоне бозгарду зуд биштоб,
Маро як бори дигар зинда дарьёб. *Убайди Зоконӣ*

Ҷавон аз сари ҷаҳд ҳар сӯ шитофт,
Супорид бо пиразан, он чӣ ёфт. *Савдо*

**2.** *маҷ.* мутаваҷҷеҳ шудан, рӯ овардан, равона шудан.

[Назар] аз бӯстони Қомат ба шаҳри Дидор шитофт. *Яҳёи Себак*

Ба таҳсили ҳар фан, ки биштофтам,
Сари дасти амсоли худ тофтам. *Шоҳин*

**ШИТТА** شته лои собун.

Ҷомашӯӣ ҳар кӣ бо шитта кунад,
Куртааш мӯҳтоҷи алкундӣ нашуд. *Савдо*

**ШИФО(Ъ)** *а.* شفاء **1.** тандурустӣ, беҳбудӣ ва раҳоӣ аз касалӣ; сиҳатшавӣ.

Шифо зи гуфтаи шаккарфишони Ҳофиз ҷӯй,
Ки ҳоҷатат ба илоҷи гулобу қанд мабод. *Ҳофиз*

Дарди дили ранҷури маро з-он лаби ҷонбахш
Нодода башорат ба шифо боз куҷо рафт? *Камоли Хуҷандӣ*

**шифо ёфтан** сиҳат шудан, тандуруст гаштан.

Аз ин мараз ба ҳақиқат куҷо шифо ёбам,
Ки аз ту дарди дили ман намерасад ба илоҷ? *Ҳофиз*

**2.** даво ва дармон.

Дардо, ки ба уммеди шифо бо дили бемор,
Мурдему надидем дар ин кона ш и ф о р о. *Махфӣ*

**шифои алил** давои бемор.

Ҳавои он саҳеҳ аст ва насими он шифои алил. *Авфӣ*

**шифои оҷил** шифобахшии фаврӣ.

Дарди дилам, табиб, гӯ зуд макун муоҷалат,
Пурсиши дер-дери ту беҳ зи шифои оҷилам. *Камоли Хуҷандӣ*

**ШИФОАНГЕЗ** شفاانگيز шифодеҳ, шифобахш, сабаби тандурустӣ.

Ғизои кам шифоангез бошад,
Бале, асли даво парҳез бошад. *Ҳилолӣ*

**ШИФОАТ** *а.* شفاعت *ниг.* **шафоат.**

**ШИФОХОНА** شفاخانه беморхона; дорухона.

Аз шифохонаи дард аст суханҳои Камол,
Дард доред, аз ин ҷо сухане омӯзед. *Камоли Хуҷандӣ*

Бархез давои дили худ соз, ки имрӯз,
Сад ҳикмати Луқмон ба шифохонаи фақраст. *Ғиёсӣ*

**ШИФОЪ** *а.* شفاء *ниг.* **шифо(ъ).**

**ШИХУЛИДАН** شخوليدن *ниг.* **шахулидан.**

**ШИША** شيشه **1.** ҷисми шаффофи зудшикане, ки як навъ шағали сафед, оҳак ва баъзе моддаҳои дигарро дар кӯраҳои махсус об карда, дар қолабҳои гуногун мерезанд.

Ӯ — санг, ту — шишаӣ, биё, мон,
З-ин ҳар ду дуруст нест паймон. *Шоҳин*

2. зарфи шишагӣ, монанди зарфи шароб ва ғ.

Умрест, Сайидо, зи май инкор кардаам,
Соқӣ диҳад қасам ба сари шишаам ҳанӯз. *Сайидо*

Агар хирқа бар дӯш дорам аён,
Бувад шишаам зери хирқа ниҳон. *Шоҳин*

**шишаи нафт** шишае, ки ба он нафт андохта ва оташ зада, ба сӯи лашкари душман мепартофтанд; **шишаи соат** зарфи шишагии миёнборик, ки дар даруни он рег рехта ба ҷое мегузоранд, то ки дар натиҷаи ба оҳистагӣ аз як тарафи зарф ба тарафи дигари он рехтани рег вақтро муайян кунанд.

Ҳоҷати шишаи соат набувад дар раҳи ишқ,
Нест аз реги равон обилаи по холӣ. *Фонӣ*

Диле карданд холӣ он ду дилдор
Ба ҳам чун шишаи соат ба як бор. *Мулҳам*

**шишаи фарангӣ** айнак; ◇ **ба санг расидани шишаи** *чизе киноя аз* нобуд шудани чизе, барҳам хӯрдани чизе.

Сулҳ як мӯ агар ба ҷанг расад,
Шишаи оламе ба санг расад. *Бедил*

**шишаи** *чизе* **ба хоро фикандан** *ниг.* **шишаи** *чизе* **бар санг задан.**

Ба хоро фикан шишаи зӯҳди ман!
Бибар аз дил андешаи зӯҳди ман. *Шоҳин*

**шишаи** *чизе* **бар санг задан** *киноя аз* вайрон кардан, нобуд кардан, нест кардан чизеро.

Эй ҳарифон соғари гулранги май бояд задан,
Шишаи номусро бар санг мебояд задан. *Котибӣ*

Қадам кашид дигар носеҳ аз маломати ман,
Зи баски шишаи номуси худ задам бар санг.
*Мушфиқӣ*

**бар санг омадани шиша** *киноя аз* гирифтор шудан ба балои сахт.

Омад аз ишқ шиша бар сангам,
Ба маломат мазан ба сар сангам. *Ҷомӣ*

**шишаи дил шикастан** *киноя аз* дилшикаста шудан, ноумед гардидан.

Мо ба хилофи орзу шишаи дил шикастаем,
Ранҷи абас барад фалак ин ҳама дар шикасти мо.
*Махфӣ*

**шишаи май ба чанг доштан** *киноя аз* машғул будан ба айшу ишрат.

Ҳамон шишаи май, ки дорӣ ба чанг,
Нигаҳ дору мастез бо хорасанг. *Низомӣ*

**шишаи номус дар бағал доштан** *киноя аз* бономус будан ва муҳофизат кардани номус.

Ҳар кӣ по каҷ мегузорад, мо дили худ меҳӯрем,
Шишаи номуси олам дар бағал дорем мо. *Соиб*

**ба шиша санг шикастан** *киноя аз* кори ғайриоддӣ кардан, кори сахтеро анҷом додан.

Гарат бошад набарди ишқ пеша,
Тавонӣ санг бишкастан ба шиша. *Нозим*

**худ шиша доштан** *киноя аз* худро беайб нишон додан.

Мукофоти амал кай мегузорад,
Шикастан сангро худ шиша дорад. *Ҳозиқ*

**ШИШАБОЗӢ** شیشه بازی найрангбозӣ, шӯъбадабозӣ; ◇ **шишабозии сиришк** ҷорӣ шудани оби дида.

Шишабозии сиришкам нигарӣ аз чапу рост,
Гар ба ин манзари биниш нафасе биншинӣ. *Ҳофиз*

**ШИШАДИЛ** شیشه دل нозукдил; *муқобили* **сангдил.**

Аз дидани рӯят дили онна фурӯ рехт,
Ҳар шишадиле тоқати дидор надорад. *Соиб*

**ШИШАК** شیشک гӯсфанди яксола.

Гург ағлаб он замон гиро бувад,
К-аз рама шишак ба худ танҳо бувад. *Румӣ*

**ШИШАКОР** شیشه کار нозуккор, нозуктабъ.

З-ин нозукони раъно, Хисрав, гурез, зеро
Дар кӯи шишакорон девона дарнагунҷад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШИШАНИҲОД** شیشه نهاد **1.** шишамонанд; **2.** бебақо; **фалаки шишаниҳод** *киноя аз* нопойдор, бебақо; бевафо; маккор, ғаддор.

Андар ин дам, ки зи даври фалаки шишаниҳод
Ҳамчу ҷоманд ба хун ғарқ мудом аҳли ҳунар.
*Бадри Чочӣ*

**ШИШАҶОН** شیشه جان *киноя аз* каси нозуку заифтабъ.

Тоҷири тарсандатабъи шишаҷон
Дар талаб не суд карду не зиён. *Румӣ*

Ҳар шишаҷон хазинаи асрори ишқ нест,
Номус шишаест, ки дар бори ишқ нест. *Соиб*

**ШИШТАН** ششتن *ниг.* **нишастан.**

**ШИШУМ** شیشم **1.** як навъ олати мусиқӣ, соз.

Бигир бодаи нӯшину нӯш кун ба савоб,
Ба бонги шишум, бо бонги афсари сагзӣ. *Манучеҳрӣ*

Дурроҷ кашад шишуму қомус ҳаме
Бе пардаи танбураву бе риштаи чанг. *Манучеҳрӣ*

**2.** номи навоест аз мусаннафоти Борбад.

Яке най бар сари Кисро, дуюм най бар сари Шишум,
Се дигар пардаи Саркаш, чаҳорум пардаи Лайлӣ.
*Манучеҳрӣ*

**ШИЯМ** *а.* شیم *ҷ.* **шима||шимат.**

Ҳеҷ шимае аз шиями машъум батар аз бухл нест.
*Авфӣ*

Чун бад-ин вилоят, ки маҷмаи арбоби карам аст, расидам, авсофи карам ва ахлоқу шиями он ҷониб басе аз мардум шунидам. *Восифӣ*

**ШИҚ(Қ)** *а.* شق **1.** нимаи чизе; як тарафи бор; **2.** қисм, пора.

Он абхира аз ҳам мутамайяз гашт ва нӯҳ шиқ шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** ноҳия, як қисмати вилоят.

Чун ба шиққи Усмон расидем, фуруд омадем баробари шаҳри Абалла ва он ҷо мақом кардем.
*Носири Хисрав*

**ШИҚДОР** شقدار ҳоким, сардор ва фармондори шиқ; *ниг.* **шиқ(қ)** 3.

Қутлуғхон мамлакати Дакан, он чӣ дар тасарруфи ӯ буд, чаҳор шиқ сохта ба чаҳор шиқдор ҳавола кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ШИҚОҚ** *а.* شقاق мухолифат, ихтилофот; нифоқ, ҷудоӣ, душманӣ.

Эй писари Зубайр, бар ҷон битарс ва гирди хилоф ва шиқоқ магард. *«Равзат-ус-сафо»*

Малик Қосим ва малик Қиёмулмулк ... ба султон Аҳмад тариқаи нифоқ ва шиқоқ маслук медоштанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ШИҚҚ** *а.* شق *ниг.* **шиқ(қ).**

**ШИҲА** شیهه овози баланди асп; садои баланд.

Ба гоҳи Қубод инчунин шиҳа кард,
Кучо кард бо шоҳи туркон набард. *Фирдавсӣ*

Бонги ӯ кӯҳ биларзонад, чун шиҳаи шер,
Сумми ӯ санг бидарронад, чун неши гуроз.
*Манучеҳрӣ*

Агар ба шер расад рӯзи ҳамла шиҳаи ӯ,
Фурӯ барад сару дар хештан кашад дунбол. *Муиззӣ*

**ШИҲОБ** *а.* شهاب ситораи дурахшони паррон.

Садои сити шукуҳаш ба кӯҳ дода сукун
Шиҳоби азми сариаш ба бод дода қарор.
*Убайди Зоконӣ*

Дам ба дам ҷӯши хаёли шабнами рӯи гулаш
З-осмони хусн меборид бар фарқам шиҳоб. *Туғрал*

◇ **шиҳоби соқиб** ситораи тобон, ситораи дурахшон; *нуҷ.* ситораи паррон, ки аз рӯи ақидаи хурофӣ, гӯё деву ҷин ва шайтонро мезанад.

Бар сипеҳри ақл раъи ӯ шиҳоби соқиб аст,
Дар ҳавои ҷуд дасти ӯ саҳоби фотир аст. *Муиззӣ*

Донаҳои гандум чун шиҳоби соқиб аз осмон резон гашт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШИҲОБСИФАТ** شهاب‌صفت шиҳобвор, чун шиҳоб дурахшон ва паррон.

Ситораест дурахшон, ки бар сипеҳри карам
Бувад шиҳобсифат муттасил ба сайру убур.
*Восифӣ*

**ШОБ(Б)** *а.* شاب ҷавон, марди ҷавон; **шайху шоб** пиру ҷавон; *маҷ.* ҳама, ҳама кас.

Доранд шайху шоб шикоят зи якдигар,
Дигар саре намонд ба пиру ҷавон маро. *Сайидо*

**ШОБӮШ** شاباش *шакли кӯтоҳшудаи* **шод бош 1.** аҳсант, офарин.

Яке мегардадам бар сар гуҳарпош,
Ки эй дарьёҳунар, шобош, шобош! *Нозим*

**2.** пуле, ки дар вақти ҷашн ва рӯзҳои шодмонӣ ба навозанда ё раққосон медиҳанд ва ё бар сари арӯс ва домод мепошанд.

**ШОГИРД** شاگرد касе, ки дар назди муаллим ва усто илм ва ё касбу ҳунар меомӯзад.

Махдум ҳар чӣ кунад, дар маҳал аст, зеро ки ҳамаи уламои ин аср бо ӯ ва падари ӯ шогирданд.
*Аҳмади Дониш*

Шарафи хисравии мулки сухан Шоҳинро,
Файзи шогирдии устоди ҷаҳонгири ман аст. *Шоҳин*

**ШОГИРДӢ** شاگردی омӯхтани илму ҳунар дар назди муаллим ва усто, ҳунаромӯзӣ, касбъёдгирӣ.

Булбул аз шогирдиям шуд ҳамнишини гул ба боғ
Дар муҳаббат комилам, парвона ҳам шогирди мост.
*Махфӣ*

Алминнату лиллаҳ, ки зи шогирдии Маҷнун
Дар хиттаи дониш зи хирад ном гирифтам. *Шоҳин*

**ШОД** شاد хуш, хуррам, хурсанд, хушҳол.

Чун ғаматро натавон ёфт магар дар дили шод,
Мо ба уммеди ғамат хотири шоде талабем. *Ҳофиз*

Эй маҳи хиргаҳнишин, аз рух барафкан пардаро,
Шод кун, охир, гаҳе дилҳои ғампарвардаро. *Ҷомӣ*

Гарчи ба васлам накард шод, ба дашном кард,
Дар ҳаққи Шоҳин бас аст ин ҳама инъоми ӯ.
*Шоҳин*

**шод бош** аҳсант, офарин, боракаллоҳ.

**ШОДАРВОН** شادروان *ниг.* **шодурвон.**

**ШОДБАҲР** شادبهر хурсанд, хушҳол.

Яке рӯз фориғдилу шодбаҳр
Баросуда буд аз ҳавасҳои даҳр. *Низомӣ*

Писарро ҳамегуфт, к-эй шодбаҳр,
Харатро мабар бомдодон ба шаҳр. *Саъдӣ*

**ШОДБОДӢ** شادبادی **: шодбодӣ кардан** табрик кардан, муборакбодӣ кардан.

Шодбодӣ чу кардиям шодон,
Эй ба ту хонумонам ободон. *Низомӣ*

**ШОДВАРД** شادورد **1.** хирмани моҳ, ҳола; **2.** тахт, сарир, маснад.

Ҷаҳондор бар шодварде бузург
Нишаста, ҳама пайкараш мешу гург. *Фирдавсӣ*

**ШОДГУНА** شادگونه **1.** такьягоҳ, болишт.

Ба шодгуна такья зада шоҳ шодком,
Давлат раҳиву бахт мутеу фалак ғулом. *Фаррухӣ*

**2.** зани мутриба.

Бар торами ҷалолат Кайвон ҳамеша ҳорис,
Дар базми дилфурӯзат Ноҳид шодгуна. *Фаррухӣ*

**ШОДДИЛ** شاددل хушҳол, дилшод, масрур.

Равӣ шоддил бо яке корвон
Бад-он сон, ки нашносадат дидбон. *Фирдавсӣ*

**ШОДИЁНА** شادیانه **1.** ба таври шодӣ, айшу тараб; **2.** муждагонӣ; **3.** созу навое, ки дар вақти шодӣ ва айшу ишрат менавозанд.

Гуфтанд, ки чун подшоҳ ба илғор наздик омадааст, шодиёна менавозанд. *«Таърихи Фаришта»*

**ШОДИМАРГ** شادی‌مرگ марги ногаҳоние, ки аз ниҳояти шодӣ рӯй медиҳад, мурдан аз фарти хушҳолӣ.

То ғуломи хештан хондӣ мани дарвешро,
Банда метарсам, ки шодимарг бинам хешро.
*Мушфиқӣ*

Ҳоҷу ба муҷарради мушоҳидаи табақи зар шодимарг шуд. *«Хизонаи омира»*

**ШОДИСАНҶ** شادی‌سنج шодибахш, шодипарвар.

Қаҳру лутфат ба гоҳи роҳату ранҷ
Ғамфазоянда асту шодисанҷ. *Саноӣ*

**ШОДКОМ** شادکام шоду хуррам, хушҳол, масрур, некӯаҳвол.

Биёмад аз он ҷойгаҳ шодком,
Рух аз хуррамӣ гашта ёқутфом. *Фирдавсӣ*

**ШОДКОМӢ** شادکامی хушҳолӣ, шодию хуррамӣ, масрурӣ.

Намонад чунин, дон, ҷаҳон бар касе,
Дар ӯ шодкомӣ наёбӣ басе. *Фирдавсӣ*

Чу хоҳӣ сад қабо дар шодкомӣ
Бидар, як пираҳан дар некномӣ. *Низомӣ*

**ШОДМОН** شادمان *шод, хурсанд, хушҳол.*

Гуфтам: Ҳавои майкада ғам мебарад зи дил,
Гуфто: Хуш он касон, ки диле шодмон кунанд. *Ҳофиз*

Дар хоби хеш ҳар кӣ бубинад шабе маро,
Гардад зи юмни ман ҳамаи рӯз шодмон. *Сайидо*

**ШОДМОНА** شادمانه *ниг.* **шодмон.**

Бубин ту ҳаме кӯдаконро яке,
Магар шодмона шаванд андаке. *Фирдавсӣ*

**ШОДМОНӢ** شادمانى шодӣ, хурсандӣ, хушҳолӣ.

Гар як нафасат зи зиндагонӣ гузарад,
Магзор, ки ҷуз ба шодмонӣ гузарад. *Хайём*

Маро чун падар меҳрубонӣ намуд,
Ба иқболи ман шодмонӣ намуд. *Шоҳин*

**ШОДОБ** شاداب **1.** тару тоза, сероб, сабзу хуррам.

Ту гуфтӣ ҳама дашт сурхоб буд,
Ба сони яке сарви шодоб буд. *Фирдавсӣ*

Доим гули ин бӯстон шодоб намемонад,
Дарьёб заифонро дар вақти тавоноӣ. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* шукуфон, шод, хуррам, хушҳол.

Чу бишнид гуфтори корогаҳон,
Бипажмурд шодоб шоҳи ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

◇ **шодоб шудан** *киноя аз* аз об сер шудан; пуртароват шудан; баҳраманд шудан.

Шуарои арабу аҷам ба Дакан омада, аз сарчашмаи инъом ва эҳсонаш шодоб мешуданд. *«Хизонаи омира»*

**ШОДОН** شادان шодмон, хуррам, хушҳол.

Бузургони Эрон ҳама бо нисор
Бирафтанд шодон бари шаҳриёр. *Фирдавсӣ*

Назр кардам, ки гар ин ғам ба сар ояд рӯзе,
То дари майкада шодону ғазалхон биравам. *Ҳофиз*

**ШОДОНДИЛ** شاداندل дилшод, хуррамдил, хурсанд.

Ту бо Кобулу ҳар кӣ пайванди туст,
Бимонед шодондилу тандуруст. *Фирдавсӣ*

**ШОДУРВОН**||**ШОДАРВОН** شادروان **1.** саропарда, хайма, шомиёнаи подшоҳӣ.

Ба шодурвони Ширин бурд шодаш,
Ба расми хоҷагон курсӣ ниҳодаш. *Низомӣ*

**2.** пардаи бузурги пеши боргоҳи шоҳони Эрон, ки бар рӯи вай сурати шер нақш карда мешудааст.

Ин аст ҳамон суффа, к-аз ҳайбати ӯ бурдӣ
Бар шери фалак ҳамла шери тани шодурвон. *Хоқонӣ*

**3.** фарш ва бисоти қиматбаҳо.

Бухороро коргоҳе будааст миёни ҳисор ва шаҳристон, наздики масҷиди ҷомеъ ва дар вай бисот ва шодарвонҳо бофтандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳур хоҳад, ки шавад сурати ӯ нақши бисот,
Чун ниҳад пой бад-ин садру бад-ин шодурвон. *Муиззӣ*

◇ **Шодурвони Марворид** номи лаҳни дувоздаҳӯм аз сӣ лаҳни Борбад.

Чу Шодурвони Марворид гуфтӣ,
Лабаш гуфтӣ, ки марворид суфтӣ. *Низомӣ*

**ШОДХОР** شادخوار **1.** шодмон, хушҳол.

Душманонат мустаманду мубталову мумтаҳан,
Дӯстонат шодмону шодкому шодхор. *Фаррухӣ*

Зи сарсабзии ӯ ҷаҳон шодхор,
Ҷаҳонро зи чандин малик ёдгор. *Низомӣ*

**2.** шаробхӯр, майхӯр, майхора.

Сӯи маҷлиси майгусорон шудам,
Ба манзилгаҳи шодхорон шудам. *Хоҷу*

**ШОДХОРӢ** شادخوارى шодмонӣ, хушҳолӣ, хурсандӣ.

Туро имрӯз рӯзи шодхорист,
На рӯзи нолаву фарьёду зорист. *Фахриддини Гур[illegible]ӣ*

**ШОДӢ** شادى хушҳолӣ, хушнудӣ, хурсандӣ.

Чу аз оштӣ шодӣ ояд ба чанг,
Хирадманд ҳаргиз накӯшад ба ҷанг. *Абӯшакури Балхӣ*

Аз шодии рӯи чун ту фарзанд
Бардоштам аз хазинаҳо банд. *Шоҳин*

**ШОЕЪ** *а.* شايع ошкор, маъруф, машҳур, паҳншуда; паҳн, пароканда.

Марде ҳунарманд бояд талабид, ки ... иҷтиҳоди ӯ дар илм шоеъ бошад. *«Калила ва Димна»*

Азбас вафо ба кишвари аҳди ту шоеъ аст,
Ёди ҷафо ба хотири хубон шавад вафо. *Шавкат*

**шоеъ шудан** (*ё* **гаштан**) паҳн шудан, машҳур шудан, маълуми ҳама гардидан.

Сити карам ва саховати Ҳотам дар атрофи олам шоеъ шуд. *Авфӣ*

Хабари вусули роёти ҷаҳонгир дар атроф шоеъ ва мустафиз гашт. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ШОЁН** شايان лоиқ, шоиста, муносиб, сазовор, мувофиқ, дархӯр.

[Доро] чун бистсола шуд, ҳама адаб ва илмро омӯхта буд ва мулкро шоён гашт. *«Таърихи Табарӣ»*

Бинвишта шуд он чӣ буд шоён,
К-он номаи дард шуд ба поён. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШОИБА** *а.* شائبه **1.** омезиш, олудагӣ; олуда шудан ба чизи ифлос ва палид; доғ, лакка.

Аммо бояд, ки ба шоибаи ғаразе дигар мулаввас нашавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Шоибаи нуқсон ба улувви ҳиммати ӯ роҳ наёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** шакку шубҳа, гумон.

Баъд аз инам набувад шоиба дар ҷавҳари фард,
Ки даҳони ту дар ин нукта хуш истидлолест. *Ҳофиз*

Ҳеҷ далел ва байина даркор нест, ки агар дар инҳо шоибае аз худ будӣ, боист уқалоро пеш андохтандӣ. *Аҳмади Дониш*

**3.** офат, бадбахтӣ; осеб.

**ШОИДАН** شائيدن||شايبدن лоиқ будан, муносиб будан, шоиста ва сазовор будан.

Шумо ин корро беҳ аз ман шоед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШОИР** *а.* شاعر гӯяндаи шеър, ба назм дароварандаи сухани бадеӣ, танзимкунандаи калом.

Қори шоир заҳмат овардан бувад,
В-он ки раҳмат оварад, қори шумост. *Анварӣ*

Манам он шоири соҳир, ки ба афсуни сухан
Аз наи килк ҳама шаҳду шакар меборам. *Ҳофиз*

**ШОИРӢ** شاعری шеърнависӣ, шоир будан, касби шоир.

Чашми ту сеҳри ҳалол асту ҳаром аст маро,
Шоирӣ ҳар чи бари сеҳри ҳалоли ту кунам. *Анварӣ*

**ШОИСТА** شایسته лоиқ, сазовор.

Ҳотам меҳмонро дилдорӣ намуда ба манзили шоиста фуруд овард. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

Ман кистам? Он сайд, ки дар пеши ту сад бор
Сар бозаду шоистаи фитрок набошад. *Мушфиқӣ*

**ШОИСТАН** شایستن **1.** лоиқ ва сазовор будан.

Намонӣ ба хубӣ магар моҳро,
Нашоӣ касеро, ба ҷуз шоҳро. *Фирдавсӣ*

Ӯро писаре набуд, ки тахтро шоистӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** лозим будан, зарур будан; басанда ва кофӣ будан.

Сипаҳбуд ба Гударзи Кишвод гуфт,
Ки ин роз бар кас нашояд ниҳуфт. *Фирдавсӣ*

Он миқдор хӯрданӣ, ки қути якшабаро шояд, мавҷуд набуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** эҳтимол рафтан, мумкин будан.

Бояд ки равӣ ба назди он пир,
Шояд ки кунад илоҷу тадбир. *Ҳилолӣ*

Ва ман саҳеҳ ва қавӣ, шояд намирам.
*Аҳмади Дониш*

**ШОИСТАҚАВЛ** شایسته‌قول некгуфтор, хушсухан; ростгӯй.

Падар борҳо гуфта будаш ба қавл,
Ки покизарӯ бошу шоистақавл. *Саъдӣ*

**ШОИҚ** *а.* شائق **1.** шавқдиҳанда, шавқангез; маъшуқ.

Араб итлоқи шоиқ бар маъшуқ кунанд, чаро ки маънии он шавқдиҳанда аст. *«Хизонаи омира»*

**2.** ҳавасманд, орзуманд, муштоқ, иштиёқманд.

**ШОЙВАРД** شایورد ҳола, хирмани моҳ.

Ба хатту он лабу дандонш бингар,
Ки ҳамвора маро доранд дар тоб, —
Яке ҳамчун Паран бар авҷи хуршед,
Яке чун шойвард аз гирди моҳтоб.
*Пирӯзи Машриқӣ*

**ШОЙГОН** شایگان **1.** лоиқ, сазовор, нағз, дархур.

Бигуфт ину аз пеши озодагон
Биёмад суи гулшани шойгон. *Фирдавсӣ*

**2.** васеъ, фарох ва кушод.

Куҷо Ромин, ки бо ту меҳрубон гашт,
Ба чашмат хоки роҳи шойгон гашт.
*Фахриддини Гурганӣ*

**3.** фаровон, зиёд, бузург (сифати моликият ва хазина); **ганҷи шойгон** ганҷи бузург.

Сад хона чу ганҷи шойгон аст,
Фарзанд ки нест, ройгон аст. *Шоҳин*

**4.** кори маҷбурии бемузд, муфт, бегорӣ.

Агар бигравӣ ту ба рӯзи ҳисоб,
Мафармой дарвешро шойгон. *Шаҳиди Балхӣ*

**5.** *адш.* қофияи нодуруст, ки ду навъ дорад: 1) **шойгони ҷалӣ** қофия кардани суффикси ҷамъи **-он** бо **-он**, ки ҷузъи аслии калима мебошад, ҳамчун 'дилбарон' ва 'ҷон'; 2) **шойгони хафӣ** қофия кардани суффикси **-он**-и сифатҳои феълии замони ҳозира бо **-он**, ки ҷузъи аслии калима мебошад, ҳамчун 'хандон' ва 'замон', 'гирьён' ва 'гумон', ё ки ҳамқофия кардани суффикси **-ин**-и сифатҳои нисбӣ бо **ин**, ки ҷузъи аслии калима мебошад, мас. 'оташин' ва 'замин', 'симин' ва 'чин'. Ин навъ қофияҳо дар як ғазал ва ё як қасидаи саромадони пешина фақат як бор ҷоиз шумурда мешудааст.

Табъи Убайдро, ки чу ганҷест шойгон,
Маъзур дор, қофия гар шойгон кунад.
*Убайди Зоконӣ*

**ШОКИР** *а.* شاکر шукркунанда, сипосгузор; миннатдор.

Ошиқи дарвеш то донист завқи ишқи ёр,
Бар ҷафоҳои ту собир в-аз балоҳо шокир аст. *Ҷомӣ*

Дили хастаам ғами худ ба касе накард зоҳир,
Зи ғами қади ту будам ба ниҳоли сарв шокир. *Сайидо*

**ШОКОР** شاکار корҳои маҷбурии бемузд, муфт.

Накунӣ тоату он гаҳ, ки кунӣ сусту заиф,
Рост гӯй, ки ҳама сухраву шокор кунӣ. *Кисоӣ*

**ШОКӢ** *а.* شاکی шикояткунанда.

Аҳли он диёр аз вай шокӣ ва қасидаи мавлонои мазбур бар ин матлаб ҳокӣ. *«Оташкада»*

**ШОЛ** شال гилеми хурди пашмин; матои пашмин.

З-он масал ҳоли ман бигашту битофт,
Ки касе шол ҷусту дебо ёфт. *Унсурӣ*

Бағалро яке карда пурсиму зар,
Яке ҷомаи шоли суфӣ ба бар. *Сайидо*

**шоли кашмирӣ** шоли мулоим, ки аз Кашмир оварда мешуд.

Аз фӯтаи шоли кашмирӣ гармии кампал зиёдатар аст. *Садри Зиё*

**ШОЛӢ I** شالی мансуб ба шол.

Пероҳане ба сӯзани худ бахья кардаам,
Дорам ба дӯш ҷомаи шолӣ чу ҳоҷиён. *Сайидо*

**ШОЛӢ II** شالی биринҷи нокуфта, биринҷе, ки пӯсташ тоза карда нашудааст.

**ШОЛҲАНГ** شالهنگ **1.** гарав, гаравгон; **2.** шӯр, ғавғо; **3.** макр, фиреб, ҳила, найранг.

Эмин мабош то дами мурдан зи макру рев,
То дев дини ту насктонад ба шолҳанг. *Сӯзанӣ*

**ШОМ** شام **1.** вақти ғуруб, ҳангоми фурӯ рафтани офтоб, аввали сар шудани торикии шаб.

Шом мешуд, сояи болам ба ҳар ҷо мерасид,
Субҳ мегардид, чун мерафтам аз ҷое ба ҷо. *Шавкат*

Шом он таоми музаъфар ва муаттарро ҳозир карданд. *Аҳмади Дониш*

**шоми ҳаҷр** шаби фироқ, шаби ҷудоӣ.

Нест аз ёди висолаш шоми ҳаҷрам бесуруд,
Нест аз фикри фироқаш субҳи айшам бехалал. *Савдо*

**шому саҳар** бегоҳиву пагоҳӣ; *маҷ.* ҳамеша, доим.

Рӯзу шаб овораи кӯи ваям,
Шому саҳар дар такупӯи ваям. *Ҷомӣ*

**2.** хӯроки бегоҳӣ, таоми аввали шаб.

Яке муштзан бахти рӯзӣ надошт,
На асбоби шомаш муҳайё, на чошт. *Саъдӣ*

Зикри фалак ба хайр, ки аз хони ӯ маро
Шамсии меҳр чошт бувад, қурси моҳ — шом. *Восифӣ*

**3.** номи мамлакати Сурия ва пойтахти он Димишқ.

Агар азми размаш кунад шоҳи Шом,
Ба Қипчоқ дар банд монад мудом. *Хоҷу*

Чун ба Шом наздик расид, ба дари савмиаи роҳибе фуруд омад. «*Таърихи Табарӣ*»

◇ **шоми зангии гирьён** *киноя аз* торикии *шаб* ва ситораҳое, ки ба қатраҳои оби дида монанд ҳастанд.

Ба ҷуз субҳи румии хандон надидам,
Ба ҷуз шоми зангии гирьён надидам. *Бадри Чочӣ*

**шоми сӯгворон** *ниг.* **шоми ғарибон.**

Баро, эй субҳи пирӯзӣ, ки бо туст
Ҳаёти ман чу шоми сӯгворон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шоми шабгун** *киноя аз* зулф.

Бад-он иқди Парвини хуршедчой,
Бад-он шоми шабгуни хуршедсой ... *Хоҷу*

**шоми ғарибон** аввалин шаби мотам дар мурдахона баъд аз дафн.

Намози шоми ғарибон чу гирья оғозам,
Ба мӯяҳои ғарибона қисса пардозам. *Ҳофиз*
Чун шона ҷо ба зулфи парешон гирифтаем,
Аз дурии ту шоми ғарибон гирифтаем. *Сайидо*

**ШОМГОҲ** شامگاه вақти шом, аввали торикии шаб.

Сӯфии мо, ки зи вирди саҳарӣ маст шудӣ,
Шомгоҳаш нигарон бош, ки сархуш бошад. *Ҳофиз*

**ШОМИЁНА** شامیانه хайма, саропарда.

Хоҷа Яҳьёро шомиёнае зада буданд.
«*Тазкираи Давлатшоҳ*»
Амир дар сояи шомиёна ба лаъби шатранҷ машғул буд. *Аҳмади Дониш*

**ШОМИЛ** *а.* شامل фарогиранда, дарбаргиранда; ҳамаро дарбаргиранда.

Ҳар кӣ... ҳусни аҳд ба ҷой орад, юмну юср шомили аҳволи ӯ бувад. *Авфӣ*
Бувад чун партави хуршед шомил,
Зи гул то хору хас в-аз об то гил. *Ҳозиқ*

**ШОМИЛА** *а.* شامله *муаннаси* **шомил; ҳикмати шомила** ҳикмати ҳамаро фарогиранда.

Ба қудрати комила ва ҳикмати шомилаи худ чаҳорбоғи фасҳулфазои олами сифлиро ба чор девори аносир маҳкаму мазбут гардонид. *Восифӣ*

**ШОМИХ** *а.* شامخ **1.** баланд.

Норасида бонги кӯси ӯ бад-он шомих ҳисор,
Нофитода акси теғи ӯ бад-он росих макон.
«*Оташкада*»

**2.** димоғбаланд, ҳавобаланд, мутакаббир.

**ШОМИХА** *а.* شامخه *муаннаси* **шомих.**

Эшон аз ғояти аҷз ва изтирор ба биёбонҳои дурдаст раванд, то ба қулали ҷиболи шомиха таҳассун намоянд. (1) «*Равзат-ус-сафо*»

**ШОМ(М)А** *а.* شامه яке аз ҳисҳои панҷгона, ки бӯйҳоро ҳис мекунад, қувваи бӯёӣ, ҳисси бӯёӣ; димоғ.

Шоммаро аз гулу райҳони боғ
Сохта чун ғунча муаттар димоғ. *Ҷомӣ*

**ШОМӢ** شامی мансуб ба Шом.

Чу чашмаш бар он шоҳи шомӣ фитод,
Даромад ба сӯи шаҳаншаҳ чу бод. *Хоҷу*

**ШОН** I شان хонаи занбӯри асал, ки дар он асал ҷамъ мешавад.

Зи бад гар некӯӣ н-ояд, ту узраш з-офаринниш нех,
Ки маъзур асту моро нест чун наҳли асал шонаш.
*Хоқонӣ*
Вақти по шустан зибас ширин таҳаррук мекунад,
Мешавад шони асал дар дасти ходим санги по.
«*Хизонаи омира*»

**ШОН** II شان эшон, онҳо, вайҳо.

Сангу гиёҳе, ки ту бинӣ хамӯш,
Ғулғули шон аст фалакро ба гӯш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШОН** III *а.* شان *ниг.* **шаън.**

**ШОНА** شانه **1.** асбоби махсуси дандонадор, ки бо он мӯйро ҳамвор мекунанд ва ба тартиб медароранд.

Дар шона нигар, ки то ба сад шох нашуд,
Дасташ ба сари зулфи нигоре нарасид. *Хайём*
Бизан чӯбаш, ки дузд аст он сари зулф!
Ба даст ар нест чӯбат, шонае ҳаст. *Камоли Хуҷандӣ*

**шонаи шамшод** шонае, ки аз чӯби дарахти шамшод месозанд.

Ёди айёме, ки, Соиб, дар ҳарими зулфи ӯ
Панҷаи ман эътибори шонаи шамшод дошт. *Соиб*

**шона кардани мӯй** ҳамвор кардан ва ба тартиб андохтани мӯй.

Шусташ сару шона кард мӯяш,
Онна ниҳод пеши рӯяш. *Шоҳин*

**2.** дӯш, устухони китф, ҷои пайвастани даст ба тана.

Тори мӯятро ҷудо машшота гар аз шона кард,
Дасти он машшота мебояд ҷудо аз ш о н а кард.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШОНАЗАН** شانه‌زن шонакунанда, машшота.

Инсоф агар ба шоназан нест,
Зулфе, ки дар ӯст, гӯ, ба ман нест? *Шоҳин*

**ШОНАСИФАТ** شانه‌صفت монанди шона, шонасон.

Гуфтамаш: Шонасифат панҷа ба зулфи ту занам,
Ханда зад, гуфт: Илоҳӣ, ба бало панҷа занӣ! *Шоҳин*

**ШОНДАН** شاندن **1.** шона кардан.

Эй шона, ба хубони амал донӣ, чист?
Зулфи Лайлӣ, ки боз мешонӣ, чист?
Гесӯи парешонш ту кай донӣ, чист?
Маҷнун донад, ки ин парешонӣ чист.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** нишондан, фурӯ нишондан, паст кардан, бартараф кардан.

То саҳоби кафи ту сим фурӯ рехт чу об,
Шонад аз рӯи замин, ҳар чӣ ғубори миҳан аст.
*Сӯзанӣ*

**ШОНӢ** *а.* شانی душман.

Хоҷа, ту ёрӣ, дар ин чӯпоният
Кардӣ, он чӣ кӯр гардад, шонният. *Румӣ*

**ШОРА** *ҳ.* شاره **1.** дастори бузурги нафис ва мунаққаши ҳиндӣ.

Яке шора сарбанд пеш оварид,
Ҳама тору пуд андар ӯ нопадид. *Фирдавсӣ*

**2.** чодире, ки занони ҳиндӣ мепӯшанд; порчаи нодӯхтаи матои нафис, ки занони ҳиндӣ ба таври махсус мепӯшанд, сорӣ.

Понсад шораи ҳиндӣ ва он ҷомаҳо бошад ба зар бофта, ба сабили тӯҳфа фиристод. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ШОРАК** شارک паррандаи хурди сиёхранги хушовоз; сор, мурғак.

Ало, то дароянд тӯтию шорак,
Ало, то сароянд қумрию сорӣ. *Зайнабӣ*

Пари гунҷишк кунад даъвии парвози уқоб,
Лофи сарпанҷа барад пеш зи шоҳин шорак. *Бедил*

**ШОРЕЪ** *а.* شارع 1. роҳи бузург, кӯчаи калон, роҳи-рост, шоҳроҳ.

Обгире буд аз шореъ дур ва аз роҳгузарон махфӣ ва мастур. *«Анвори Суҳайлӣ»*

[Амирзода] аз як тарафи шореъ саворӣ меронд ва худро дар ин ҷамъ бедахл медид. *Аҳмади Дониш*

2. соҳиби шаръ, муайянкунандаи аҳкоми шариат.

**ШОРЕҲ** *а.* شارح шарҳдиҳанда, эзоҳдиҳанда.

Воҳидӣ, шореҳи девони Мубтанӣ, дар шарҳи байти мазкур мегӯяд. *«Хизонаи омира»*

**ШОРИБ** *а.* شارب 1. нӯшанда, ошоманда.

Ҳар чӣ шиори шорибони хамр аст, муҳаррам аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

2. мӯйлаб, бурут.

**ШОРИБУЛХАМР** *а.* شارب الخمر майхӯр, майпараст.

Шайх Аҳмад... марде буд шорибулхамр ва бе хамр наметавонист зист. *«Таърихи Фаришта»*

**ШОРИСТОН** شارستان 1. *ниг.* **шаҳристон.**

[Ӯ] дар шористон рафт ва он биноҳои олӣ бидид ва мутаҳайир бимонд. *Авфӣ*

Як шористони дигар буд ва андар он халқе буданд бисьёр. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. иморате, ки дар атрофаш боғҳои бисьёр дорад.

Аз дарвозаҳои шаҳр то бозор хоза бар хоза ва қубба бар қубба буд то шористони масҷиди одина, ки расулро ҷой он ҷо сохта буданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ШОРИФ** *а.* شارف *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **шуруф.**

**ШОРИҚ** *а.* شارق 1. тулӯъкунанда; 2. тобон, фурӯзон.

Равшан ба ту гашт шуғли гетӣ,
Шориқ ба ту гашт шамси ғориб. *Анварӣ*

Чун моҳчаи тавқи зафарнишон аз уфуқи биёбони Хоразм шориқ гашт, бар халоиқ монанди офтоб равшан шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШОРСОН** شارسان 1. *ниг.* **шаҳристон.**

Дари шорсонро ба оҳан бибаст,
Ба анбӯҳи андешагон дарнишаст. *Фирдавсӣ*

2. *ниг.* **шористон** 2.

Бад-ӯ гуфт Гударз беморсон:
Туро ҷой зеботар аз шорсон. *Фирдавсӣ*

**ШОСПАРАМ** شاسپرم райҳони сабз.

Буттаи шоспарам то накунӣ лахте кам,
Надиҳад равнақу болидаву боло нашавад. *Манучеҳрӣ*

**ШОТ** *а.* شات гӯсфанд.

Гургро кай расад маломати шот,
Бозро кай бувад ниҳеби шахиш. *Рӯдакӣ*

Он ҳазрат [Исо] ба рой гуфт: Бигир шоти худро. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШОТИР** *а.* شاطر 1. чусту чолок, шӯху бебок.

Дар дили ман шодию шӯр аз шароби шавқи ӯст,
З-он ки шаҳророву ширину шигарфу шотир аст. *Муиззӣ*

2. диловар, паҳлавон.

Мардӣ гумон мабар, ки ба панҷа-сту зӯру китф,
Бо нафс агар барой, донам, ки шотирӣ. *Саъдӣ*

3. касе, ки пеш-пеши подшоҳ бо либоси махсус чусту чолок меравад ва аризаҳои додхоҳонро мечинад.

**ШОФЕЪ** *а.* شافع шафоаткунанда, дархостнамоянда, хоҳишгар.

Ҳар дам ар сад ҷурмро шофеъ шудӣ,
Чашми султонро аз ӯ шарм омадӣ. *Румӣ*

**ШОФЕӢ** *а.* شافعی *д.* пайрави яке аз чаҳор мазҳаби ислом, ки асосгузори он имом Абӯабдуллоҳ Муҳаммад бинни Шофеӣ Идрис будааст.

Ҳаллоҷ бар сари дор ин нукта хуш сарояд,
Аз шофеӣ напурсанд амсоли ин масоил. *Ҳофиз*

**ШОФӢ** *а.* شافی 1. басанда, қаноатбахш, кофӣ; рост, дуруст.

Дар ин кор тааммули шофӣ фармой. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҷавоби шофӣ** ҷавоби росту дуруст ва қатъӣ.

Ҳар даъвое, ки мекард, Холид ҷавоби шофӣ мегуфт. *Авфӣ*

2. шифодиҳанда, шифобахш.

То зи ҳар олоише софӣ шавам,
Аҳли дилро шарбати шофӣ шавам. *Ҷомӣ*

**ШОХ** شاخ 1. он қисми дарахт, ки аз танаи асосӣ мерӯяд, он қисми дарахт, ки аз тана рӯида дар он баргҳо пайдо мегардад.

Кабӯтари ҳарами ӯ ба шохи сидраву тубӣ
Намедиҳад хасу хошок ошьёнаи худро. *Ҷомӣ*

Маро чу шохи суман кард тарбият айём,
Вале чӣ суд, ки маҳруми бӯстон шудаам. *Шоҳин*

2. ҷисми устухонмонанд, ки бар сари баъзе ҳайвонот ҳамчун буз, тагал, гов, гавазн ва ғ. мерӯяд; 3. *маҷ.* даст аз сари ангуштон то китф.

Бад-он шоху ёлу бад-он фарру бурз,
Ки хоро чу хор омадӣ з-ӯ ба гурз. *Фирдавсӣ*

4. *маҷ.* сар, дастҳо ва поҳо (ба эътибори ин ки мисли шохаҳои танаи дарахт рустаанд).

Ҳамаш рангу бӯю ҳамаш қадду шох,
Саворе миён лоғару бар фарох. *Фирдавсӣ*

5. *маҷ.* наслу нажод.

Чунон дид, к-аз шохи шоҳаншаҳон
Се ҷангӣ падид омадӣ ногаҳон. *Фирдавсӣ*

6. *маҷ.* шӯъба, соҳа; қисмат; мазҳаб.

Ва фоидаи хитобат андар сиёсати мардум бувад ва андар шохҳои шариат. *Ибни Сино*

7. ҷӯй ё дарьёи хурде, ки ба дарьёи калон мерезад; 8. пиёла, қадаҳе, ки барои шаробнӯшӣ аз шохи ҳайвон сохтаанд.

Фитода бар сараш аз бодаи шабина хумор,
Ба азми айш сабӯҳӣ ниҳода бар каф шох*.

9. карнае, ки аз шохи ҳайвон сохта шудааст; ◇ **шохи гул** *киноя аз* маҳбуба.

Чун барги лола доғи маро тоза сохтӣ,
Эй шохи гул, ба сайри гулистон хуш омадӣ! *Сайидо*

**шохи набот** (*ё* **шакар**) шӯшаи набот.

Эй зи номат оби ҳайвон дар даҳон,
В-эй зи ёдат шохи шаккар бар забон.
*Бадри Чочӣ*

Ҳофиз, чӣ турфа шохи наботест килки ту,
Қ-аш мева дилпазиртар аз шаҳду шаккар аст.
*Ҳофиз*

**шох дар шох** печ дар печ, гуногун.

Бад-ин уммедҳои шох дар шох
Карамҳои ту моро кард густох.
*«Таърихи Фаришта»*

**шох-шох** рах-рах.

Хушдам аст ӯю гулӯяш бас фарох
Бо шиори нуртори шох-шох. *Румӣ*

**шох-шох шудан** (*ё* **гардидан**) пора-пора шудан.

Вақт тангу меравад оби фарох
Пеш аз он к-аз ҳаҷр гардӣ шох-шох. *Румӣ*

**ба шохи сухун дидор ёфтан** аз илму дониш баҳраманд гардидан.

Чу дидор ёбӣ ба шохи сухун
Бидонӣ, ки дониш наёяд ба бун. *Фирдавсӣ*

**бар шохи оҳу чарми гӯр кашидан** камонкашӣ ва тирандозӣ кардан.

Чу бар шохи оҳу кашад чарми гӯр,
Бидӯзад сари мӯр бар пои мӯр. *Низомӣ*

**ШОХА** شاخه шох, навда.

Қаддам, ки ба сарв таъна мечид,
Шуд аз ғами ту чу шохаи бед. *Шоҳин*

◇ **шохаи** *чизе* **шикастан** *киноя аз* осеб расидан ба чизе, зарар дидани чизе.

Сухан нахли пурбор буд дар нахуст,
Кунун шоха бишкасту шуд реша суст. *Шоҳин*

**ШОХНОШИКАСТА** شاخ ناشکسته худсар, нофармон, саркаш, мағрур.

Шер аз камин баромаду омад, ба карк гуфт:
Эй шохношикаста, бикаш пой аз миён. *Сайидо*

Эй ғунча, аз кадом чаман об хӯрдаӣ?
Эй шохношикаста, зи бустони кистӣ? *Сайидо*

**ШОХСОР** شاخسار **1.** ҷои пуршоху навдаи дарахт.

Ман он мурғи зорам, ки дар марғзор
Наво мезадам бар сари шохсор. *Хоҷу*

Барги дарахтон зи сари шохсор
Мухталифалвон чу гул андар баҳор. *Ҷомӣ*

2. тахтаи пӯлодии сӯрохдоре, ки заргарҳо риштаҳои тилло ва нуқраро аз он кашида, маҳин ва борик мекунанд, кирьётахта.

**ШОХЧА** شاخچه **1.** *шакли тасғири* **шох**; **2.** *маҷ.* тӯҳмат, ифтиро, бӯҳтон; **шохча бастан** **тӯҳмат кардан.**

Ҳазор шохча бар хеш бастаам, Толиб,
Агар ба ғайр дарафтам, бубин, чиҳо бандам.
*Толиби Омулӣ*

**ШОХЧАБАНД** شاخچه بند тӯҳматкунанда, бӯхтонгӯ.

Танҳо на ба мастӣ нигаҳаш фитнаписанд аст,
Аз ҳар нигаҳе наргиси ӯ шохчабанд аст.
*Мир Илоҳии Ҳамадонӣ*

**ШОХЧАБАНДӢ** شاخچه بندی тӯҳмат кардан, бӯҳтон намудан.

Қораш ҳама ханда задану шохчабандист,
Будаст басе содаву пуркор шукуфа. *Мушфиқӣ*

**ШОШ** شاش бавл, мезак.

**ШОШИДАН** شاشیدن бавл кардан, пешоб намудан.

Душман, ки рухам ба ҷанги ғам бихрошид,
Туф кард бар осмону бар худ пошид.
Ин қисса шунидаӣ: вақте з-ин пеш
Шахсе зи паи шӯҳра ба Замзам шошид.
*Боқири Кошӣ*

**ШОЯД** شاید **1.** *шахси сеюми танҳои* **шоистан**; **2.** ҳамчун калимаи модалӣ ба маънои мумкин, мумкин аст меояд.

**ШОҒИЛ** *а.* شاغل **1.** ба кор доранда, ба кор водоранда; **2.** касбу коре, ки инсонро ба худ банд ва машғул мекунад, кор, шуғл.

Зи хидмати ту чӣ шоғил бувад маро ба ҷаҳон,
Қадом хешу табору кадом мулку ақор.
*Заҳири Форьёбӣ*

**3.** машғул.

Наҷмиддин гуфт: Қашшоф ва эҷоз бисӯз ва ба ҳамон умда шоғил бош. *«Таърихи Фаришта»*

Хубони ҳурпайкар бо нозу ишва раққос,
Шӯхони моҳталъат бо дилрабоӣ шоғил. *Васлӣ*

**ШОӢ** *а.* شاعی **1.** дур, баид; 2. ҳиссаи муштарак; **3.** *маҷ.* **тарафдор, ҳавохоҳ.**

Гурӯҳе аз шоёни бани-Аббос ба ҳаҷ рафтанд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ШОҚ(Қ)** *а.* شاق сахт, душвор, мушкил; пурмашаққат.

Бани-Исроилро қабули он аҳком шоқ омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Қасби деҳқонӣ аз чӣ дидӣ шоқ?
Эй сазовори хилъати раззоқ! *Бедил*

**ШОҚҚА** *а.* شاقه *муаннаси* **шоқ(қ)**; **риёзати** шоққа меҳнати сахт, заҳмати пурмашаққат.

Амирзода ... дар мадраса даромада, ба риёзати шоққа дар таҳсили улум машғул шуда.
*Аҳмади Дониш*

**ШОҲ||ШАҲ** شاه||شه **1.** подшоҳ, султон, соҳиби тоҷу тахт.

Чи андархури шаҳриёр аст, аз он
Фиристам ба наздики шоҳи ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

Бузургии шоҳон ба адл-андар аст,
На бо фарри дайҳиму ангуштар аст. *Шоҳин*

Шаҳи Кобулистон гирифт офарин,
Чи бар Сому бар Золи Зар ҳамчунин. *Фирдавсӣ*

**шоҳи Нимрӯз** подшоҳи Систон.

Шаҳи Нимрӯз аст фарзанди Сом,
Ки Дастонш хонанд шоҳон ба ном. *Фирдавсӣ*

**шоҳи туркон** а) шоҳи хушрӯён; б) *киноя аз* Афросиёб.

Шоҳи туркон сухани муддаиён мешунавад,
Шарме аз мазламаи хуни Сиёвушаш бод! *Ҳофиз*

**2.** мӯҳра (дона)-е аз донаҳои шатранҷ (шаҳмот).

Шоҳро дар хонаи байдақ ниҳад,
Ин чунин бошад ато, к-аҳмақ диҳад. *Румӣ*

шаҳ! дар бозии шатранҷ барои бо хабар кардани ҳариф, то ки шоҳи худро муҳофизат кунад, ба ҷои ин калима «кишт» ҳам мегӯянд.

Гуфт «шаҳ!, шаҳ!» в-он шаҳи кибровараш
Як-як он шатранҷ мезад бар сараш. *Румӣ*

3. навдомод; **шоҳу моҳ** домод ва арӯс; *муқ.* **моҳ** 4 **(моҳу шоҳ).**

Нишастанд бар гоҳ-бар моҳу шоҳ,
Чӣ некӯ бувад гоҳро шоҳу моҳ. *Унсурӣ*

◇ **шоҳи анҷум** *киноя аз* офтоб,

Аз мабдаи тулӯи офтоби ҷаҳонтоб то ҳангоми ғуруби шоҳи анҷум, сипоҳи сафири тир омадушуд менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Гар маҳи рӯи ту рӯзе бингарад болои бом,
Дигар аз ҳиҷлат наёяд шоҳи анҷум бар сарир. *Шоҳӣ*

**шоҳи анҷумҳашам** *киноя аз* моҳ, моҳтоб.

Чу заррин алам баркашад субҳидам,
Сипар бифканад шоҳи анҷумҳашам. *Ҷомӣ*

**шоҳи ахтар (ё ахтарон)** *киноя аз* офтоб.

Нишаста бар авранги кайхисравӣ,
Намуда шаҳи ахтараш пайравӣ. *Хоҷу*

Гар ошиқи шоҳи ахтарон нест,
Пас чун дами ҷонфишон занад субҳ?! *Хоқонӣ*

**шоҳи гардун** *киноя аз* хуршед, офтоб.

То бурун кард ҳамчу заррин дарқ
Шоҳи гардун сар аз даричаи шарқ... *Саноӣ*

**шоҳи мулки қидам** *киноя аз* худо.

Гуфт: Эй дарвеш, инак омадам,
Ман ба ҳукми он шаҳи мулки қидам. *Румӣ*

**шоҳи сайёрагон** *киноя аз* офтоб.

Даромад ба айвони бозоргон
Чу сӯи Ҳамал шоҳи сайёрагон. *Хоҷу*

**шоҳи ховар (ё ховарон)** *киноя аз* офтоб.

Чун шаҳи ховарон алам бардошт,
Парда аз рӯи субҳдам бардошт. *Мушфиқӣ*

Зи машриқ шоҳи ховар тохт берун,
Уфуқро аз шафақ биншонд дар хун. *Ҳозиқ*

**шаҳи хубон** *киноя аз* маҳбубаи дар ҳусну ҷамол мумтоз.

Сабо, аз ишқи ман рамзе бигӯ бо он шаҳи хубон,
Ки сад Ҷамшеду Кайхисрав ғуломи камтарин дорад. *Ҳофиз*

**шаҳи шарқ** *киноя аз* офтоб.

Шаҳи шарқ бар кӯҳ кашида сародиқ,
Дамида шабоҳанг аз субҳи козиб. *Манучеҳрӣ*

**ШОҲАНШОҲ||ШОҲАНШАҲ** شاهنشاه||شاهنشه шоҳи шоҳон, подшоҳи подшоҳон, подшоҳи бузург.

Сафарҳо, ки ӯ кард гирди ҷаҳон,
Накарда кас аз хели шоҳаншаҳон. *Ҷомӣ*

Дар чаман имрӯз дар дарбори шоҳаншоҳи гул
Ҳеҷ касро нест густохӣ сивои андалеб. *Туғрал*

**ШОҲАНШОҲӢ||ШОҲАНШАҲӢ** شاهنشاهی||شاهنشهی подшоҳи подшоҳон будан, подшоҳии бузург.

Ба як гардиш ба шоҳаншоҳӣ орад,
Диҳад дайҳиму тоҷу гӯшворо. *Рӯдакӣ*

Ҳаметофт аз тахти шоҳаншаҳӣ,
Чу моҳи дуҳафта зи сарви саҳӣ. *Фирдавсӣ*

**ШОҲБАЙТ||ШАҲБАЙТ** شاه‌بیت||شه‌بیت беҳтарин ва барҷастатарин байти ғазал ё қасида.

Ҳар кӣ омад ба сӯи хонаи мо,
Хонд шаҳбайти остонаи мо. *Туғрал*

**ШОҲБОЗ** شاهباز бози сафед, мурғи шикорӣ, ки онро барои шикор кардани паррандагон тарбия мекунанд.

Шоҳбозеро бипарронид, ки сайд гирад. *Авфӣ*

Маро ҳам шоҳбозе чун қалам ҳаст,
Ки ёбам бар шикоре инчунин даст. *Нозим*

◇ **шоҳбози зарринбол** *киноя аз* офтоби дурахшон.

Шоҳбози зарринболи машриқ чанг дар пардаи ҳазимати ғуруб овехт. *«Равзат-ус-сафо»*

**шоҳбози саҳар** *киноя аз* офтоб.

Чу шоҳбози саҳар боз кард шаҳпари нур,
Ба сӯи ғарб ғуроби залом кард нуфур. *Бадри Чочӣ*

**ШОҲБӮ(Й)** شاهبو(ی) *ниг.* **анбар.**

Бе қимат аст шаккар аз он ду лабони ӯй,
Косид шуд аз ду зулфаш бозори шоҳбӯй. *Рӯдакӣ*

**ШОҲВАШ** شاهوش шоҳмонанд, монанди шоҳ.

Ба хатту холи гадоён мадеҳ хазинаи дил,
Ба дасти шоҳваше деҳ, ки мӯҳтарам дорад. *Ҳофиз*

**ШОҲВОР||ШАҲВОР** شاهوار||شهوار лоиқи шоҳ, сазовори шоҳ.

Камар бастану рафтани шоҳвор,
Ба чанг-андарун гурзаи говсор. *Фирдавсӣ*

Сазовори ӯ хилъати шоҳвор
Барорад аз тавқу аз гӯшвор. *Низомӣ*

**ШОҲДОРУ** شاهدارو **1.** шароб; **2.** беҳтарин дору.

Шоҳдору бувад шароб, вале
З-он чу бар ҳадди эътидол хӯрӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШОҲЗАН** شاهزن малика.

Бад-ӯ гуфт Рӯдоба, к-эй шоҳзан,
Сазои ситоиш ба ҳар анҷуман. *Фирдавсӣ*

**ШОҲЗОДА||ШАҲЗОДА** شاهزاده||شهزاده фарзанди подшоҳ, фарде аз хонадони шоҳ.

Мар-ин се гаронмояро дар ниҳуфт
Бибояд ҳаме шоҳзода се ҷуфт. *Фирдавсӣ*

Бифармуд шаҳзодаи кинахоҳ
Ба ҷавшанкабоёни оҳанкулоҳ... *Шодӣ*

**ШОҲЗОДАГӢ||ШАҲЗОДАГӢ** شاهزادگی||شهزادگی **1.** шоҳзода будан.

Амир Маъсум дар айёми шоҳзодагӣ ва давлати падари худ ... нашри маосири адлу эҳсон намуд. *Аҳмади Дониш*

2. мағрурӣ; аҳмақӣ, нодонӣ.

**ШОҲИД** *а.* شاهد **1.** он кӣ воқеаеро бо чашми худ дидааст, гувоҳ, шаҳодатдиҳанда.

Гуфтам: Уғлута мадеҳ, ин чӣ дуӣ бошад? Гуфт:
Дуии ақл, ки ҳам шоҳиду ҳам машҳуд аст. *Анварӣ*

Зода чун шуд сахтрӯ, обаш диҳӣ, оташ диҳад,
Шоҳиди ин маъниам равшан зи обу оташ аст. *Адо*

2. ҳозир, дар ҳузур буда.

Аммо далел бурдан аз шоҳид ба ғоиб ҳам аз ҷумлаи мисол аст. *Ибни Сино*

3. *маҷ*. зан ва ё ҷавони хушрӯй; маҳбуб, маҳбуба.

Ба пеши худ бинишон шоҳидони ширинкор,
Ки бо шакардаҳанон хуш бувад суолу ҷавоб. *Убайди Зоконӣ*

Шоҳидон гар дилбарӣ з-ин сон кунанд,
Зоҳидонро рахна дар имон кунанд. *Ҳофиз*

◇ **шоҳиди** (*ё* **шоҳидони) боғ** (*ё* **чаман**) ниҳол ва гулҳои боғ, гулҳо ва сарви сиҳӣ.

Шоҳиди боғ зи машшотаи табъ
Ғарқа андар гуҳари алвон аст. *Анварӣ*

Миёни шоҳидони боғ, эй сарви сиҳӣ, инак
Бунафша ходими кажгардани нилишнор омад. *Бадри Чочӣ*

Чу шоҳидони чаман зердасти ҳусни туанд,
Карашма бар суману ноз бар санавбар кун! *Ҳофиз*

**шоҳиди машриқ** *кинoя аз* офтоб.

Зи боди субҳ, ки бар авҷи осмон гузарад,
Зи рӯи шоҳиди машриқ ниқоб бархезад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шоҳиди маънӣ** *киноя аз* маънии латифу нозук.

Шоҳиди маънӣ чу зи ломаш ниҳод
Турраи шабранг ба рӯи чу сим. *Ҷомӣ*

**шоҳиди фикр** *киноя аз* фикри тару тоза.

Макун аз парда берун шоҳиди фикр,
Ҳамон беҳтар, ки ин маънӣ бувад бикр. *Ҳозиқ*

**шоҳиди** (*ё* **шоҳидони) чаман** *ниг.* **шоҳиди боғ.**

**ШОҲИДБОЗ** شاهدباز ишқварзанда ба хубрӯй.

Баъд аз ин бо рухи хуби ту назар хоҳам бохт,
Гӯ: Ҳама халқ бидонанд, ки шоҳидбозам. *Ҳофиз*

**ШОҲИДБОЗӢ** شاهدبازی ишқварзӣ ба шоҳид, ҷавонбозӣ.

Пас умарои ин давлат дар ҳаққи ӯ [Шоҳрух] маҷол ёфта, ӯро ба унвони *шоҳидбозӣ* ва майхорӣ... ба ҳабсу қайд кашиданд. *Аҳмади Дониш*

**ШОҲИДПАРАСТ** شاهدپرست шоҳидбоз, зебопараст.

Мо зи нахуст омадем ошиқи шоҳидпараст,
Бар сари бозори ишқ рӯзу шаб афтода маст. *Исмат*

**ШОҲИДПАРАСТӢ** شاهدپرستی шоҳидбозӣ; зебопарастӣ.

Даст аз ин шоҳидпарастӣ бозкаш,
Шоҳию шоҳидпарастӣ нест х(в)аш. *Ҷомӣ*

**ШОҲИДӢ** شاهدی 1. *дилбарӣ*, хушрӯйӣ.

На он мекунад ёр дар шоҳидӣ,
Ки бо ӯ тавон гуфтан аз зоҳидӣ. *Саъдӣ*

2. мушоҳида, нигоҳкунӣ, дидан; гувоҳӣ, шаҳодат.

**ШОҲИН I** شاهین 1. навъе аз бози шикорӣ.

Чу *шоҳин* бозмонад аз паридан,
Зи гунҷишкон лагад бояд кашидан. *Низомӣ*

Дилам сайди ту бо сад гуна зорӣ,
Ту дар дунболи шоҳини шикорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. тахаллуси шоири маъруфи тоҷик Шамсиддин-махдуми Шоҳин (1857—1893).

**ШОҲИН** II شاهین чӯби дарози тарозу, ки ба ду нӯгаш паллаҳои он овезон карда шуда, аз миёнааш ресмони медоштагӣ баста мешавад; забонаи тарозу, ки барои муайян намудани вазн дар мобайни милаи он гузошта мешавад.

Тарозуро ҳама ришта гусиста,
Ду палла мондаву шоҳин шикаста. *Фахриддини Гургонӣ*

Ҳам тарозуи чархро бишкаст
Бори ҳилми ту паллаву шоҳин. *Заҳири Форьёбӣ*

**ШОҲИНШАҲПАР** شاهین‌شهپر дорои болҳое ҳамчун боли шоҳин.

Ҳумои зулфи шоҳиншаҳпаратро
Дили шоҳони олам зери пар бод. *Ҳофиз*

**ШОҲИР** *а.* شاهر шӯҳратьёфта, шӯҳратнок.

Кабк раққосӣ кунад, сурхоб ғаввосӣ кунад,
Ин бад-ин маъруф гардад, он бад-он шоҳир шавад. *Манучеҳрӣ*

**ШОҲИҚ** *а.* شاهق баланд.

**ШОҲНИШИН||ШАҲНИШИН** شاه‌نشین||شه‌نشین нишемангоҳи махсуси подшоҳон, ҷои муносиби нишасти подшоҳон.

Он шоҳ, к-аз ӯ хонаи дил шоҳнишин буд,
Аз кулбаи эҳзони гадо боз куҷо рафт? *Камоли Хуҷандӣ*

**ШОҲНИШОН** شاه‌نشان шоҳхислат, подшоҳшамоил, дорои сифатҳои шоҳона.

Гар шоҳнишон хоҷа бувад, хоҷагӣ ин аст,
Рӯз аст, дар ӯ шак набувад ҳеҷ ҳакамро. *Анварӣ*

**ШОҲОНА** شاهانه 1. муносиби подшоҳон, шоҳвор.

Чи зеварҳои шоҳона, чи дебо,
Чи гавҳарҳои некурангу зебо,
Занонро ин зи баҳри мард бояд,
Ки мардонро нишоти дил физояд. *Фахриддини Гургонӣ*

2. нағз, хуб.

Гар ин насиҳати шоҳона бишнавӣ, Ҳофиз,
Ба шоҳроҳи ҳақиқат гузар тавон кардан. *Ҳофиз*

**ШОҲРОҲ** شاهراه роҳи ом, роҳи калон, роҳи асосӣ.

Бирав, ба маслаҳати дил ба ҳар тараф, ки равӣ,
Ба шоҳроҳи ҳақиқат ҷиҳат муқаррар нест. *Шавкат*

Ҳар тараф монанди шохи беди Маҷнун меравӣ,
Бесабаб аз шоҳроҳи ваъда берун меравӣ. *Сайидо*

**ШОҲРУД** شاهرود 1. яке аз асбобҳои мусиқӣ, ҳамчун най, ки дар ҷашнҳо ва ҷангҳо менавозанд, сурнай.

Фохта бар сарв шоҳруд баровард,
Захма фурӯ ҳишт зандвоф ба танбӯр. *Рӯдакӣ*

2. номи шаҳре дар Эрон.

**ШОҲСАВОР||ШАҲСАВОР** شاهسوار||شهسوار 1. савори боҳашамат, савори далер ва бомаҳорат.

Ҳам ӯ роҳдон, ҳам фарас роҳвор,
Зиҳӣ шоҳмаркаб, зиҳӣ шаҳсавор. *Низомӣ*

2. *киноя аз* маҳбуба.

Кист он шоҳсавори хушу хуррам, ки ду кавн
Бастаи банди қабову аламӣ дӯшаш бод! *Ҳофиз*

Лашкари мо, хоксоронро, ба чашми кам мабин,
Шаҳсаворе ҳаст пинҳон дар миёни гарди мо.
*Сайидо*

**ШОҲТАРА||ШАҲТАРА** شاهتره||شهتره гиёҳи худрӯи талхмазае, ки хосияти давой дорад.

Чанг чустанд арна пас чустанд,
Ки чу шаҳтара бар гузар рустанд. *Саноӣ*

**ШОҲЧЕҲР** شاه‌چهر шоҳсурат; зебо.

Ҳама шоҳчеҳру ҳама моҳрӯй,
Ҳама ростболо, ҳама ростгӯй. *Дақиқӣ*

**ШОҲШИНОС** شاه‌شناس шоҳпараст, подшоҳпараст.

Лашкариён худ зи дили носипос,
Шоҳшиносанд на эзидшинос. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШОҲӢ||ШАҲӢ** شاهی||شهی **1.** мансуб ба шоҳ.

Хуфта бар санҷоби шоҳӣ нозанинеро чӣ ғам,
Гар зи хору ҳора созад бистару болин ғариб.
*Ҳофиз*

Қисвати хоҷагиву хилъати шоҳӣ чӣ кунад,
Ҳар киро ғошияи бандагият бар дӯш аст. *Ҷомӣ*

**2.** подшоҳӣ, ҳукмронӣ.

Нигаҳ кун кучо Офаредуни гурд,
Ки аз пир Заҳҳоқ шоҳӣ бибурд. *Фирдавсӣ*

Ҷаҳони шаҳиро чу ӯ шоҳ нест. *Хоҷу*

**ШУАБ** *а.* شعب *ҷ.* **шӯъба.**

Дарахте азим баъзе шоху шуаб густурда ва баъ зе хушку шикаста гашта ... (1) *Аҳмади Дониш*

Аз ин ҷиҳат ҷамеи шуаб мутафарриқ гашта. (3)
*«Равзат-ус-сафо»*

**ШУАЛ** *а.* شعل *ҷ.* **шӯъла.**

Олам ҳама маъмури ӯ, Мусову аслаш Тури ӯ,
Аз дур тобад нури ӯ чун дар шаб оташро шуал. (1)
*Ломеӣ*

Рӯзи милод бар оташкада обе афшонд,
Рӯзи маҳшар ба шафоат кунад итфои шуал. (1)
*«Хизонаи омира»*

**ШУАРО** *а.* شعرا *ҷ.* **шоир.**

Бад-ин дақиқа, ки рондам, гумони гадья мабар
Ба банда, гарчи гадой шариати шуарост. *Анварӣ*

... ба ҷиҳати ... шуаро ва атиббо ва ҳуссоб ва муҳандисин марсумот таъин намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУБАҲОТ||ШУБУҲОТ** *а.* شبهات *ҷ.* **шубҳа||шубҳат.**

Ба мол садди фоқаи мӯҳтоҷон кунӣ, то ба сабаби изтирор ифтиҳоми шубаҳот накунанд.
*Аҳмади Дониш*

**ШУБОН** شبان *ниг.* **шабон.**

**ШУБОНЗОДА** شبان‌زاده *ниг.* **шабонзода.**

**ШУБОНӢ** شبانی чӯпонӣ, амали чӯпон.

Ба шубонӣ рама нигаҳ дорӣ,
Гӯсфандон ба гург нагзорӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШУБУҲОТ** *а.* شبهات *ниг.* **шубаҳот.**

**ШУБҲА||ШУБҲАТ** *а.* شبهه||شبهة шак, тардид, гумон.

Қудрати ӯро ҳамебинӣ ба чашми маърифат,
Пеши чашми ту зи шубҳат пардаву девор нест.
*Муиззӣ*

**чӣ шубҳа?** чӣ ҷои гумон?, чӣ ҷои шак?, чӣ ҷои гап?

Мани дарвеш расвои ҷаҳон гаштам зи ишқи ту,
Чӣ шубҳа, ишқу дарвешӣ басе пинҳон намемонад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШУГУН** شگون фоли нек; муборак шумурдани чизе.

Қомилони бисоти илму фунун
Аз вурудаш заданд ҷоми шугун. *Бедил*

Холидхонӣ, ки аз шуарои он аср буд, китобе дар ҳикмати табиӣ ва шугуну тафоулот дар силки назм кашида. *«Таърихи Фаришта»*

**шугун гирифтан** фоли нек гирифтан, чизеро аломати хушбахтӣ шумурдан.

Ин маъниро оли Салҷуқ шугун гирифта, ӯро Алб-Арслон ном ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУГУФТАН** شگفتن *ниг.* **шукуфтан.**

**ШУДАН** شدن **1.** аз ҳоле ба ҳоле гардидан, гаштан.

Ҳаво шуд сиёҳу замин нилранг,
Далерони лашкар ба сони паланг. *Фирдавсӣ*

Мунаввар шуд зи рӯят дида, дил низ,
Қ-аз он маҳ нур дар ҳар хонае ҳаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**шудан ба** *чизе* афтодан, мубтало шудан, гирифтор шудан ба чизе.

Ман ба гаронӣ шудам аз дасти ҳаҷр,
Пои маломат ба миён хуштар аст. *Анварӣ*

**2.** рафтан, равон шудан, азимат кардан, роҳӣ шудан, озим шудан.

Ҳар кӣ аз Миср ба Макка хоҳад шуд, сӯи машриқ бояд шудан. *Носири Хисрав*

Ҷоно, кучо хоҳӣ шудан,
Қай боз хоҳӣ омадан? *Муиззӣ*

Гуфт: Чанд аст аз пеши шумо бишудаам? Гуфтам: Дувоздаҳ сол аст. *Аҳмади Дониш*

**3.** гузаштан, гузашта рафтан; ба охир расидан, анҷом ёфтан.

Шуд он замона, ки рӯяш ба сони дебо буд,
Шуд он замона, ки мӯяш ба сони қатрон буд.
*Рӯдакӣ*

Он шуд, ки бори миннати маллоҳ бурдамӣ,
Гавҳар чу даст дод, ба дарьё чӣ ҳоҷат аст. *Ҳофиз*

Зи даврон умрҳо шуд, тар нагардида лаби хушкам,
Надорад қатраи шире ба пистон модари пирам.
*Сайидо*

**4.** аз даст рафтан; барбод рафтан.

Шуд он тахти шоҳию он дастгоҳ,
Замона рабудаш чу беҷода коҳ. *Фирдавсӣ*

Ки эй ҷони ману ошӯби ҷонам,
Ки дар кори ту шуд ҷону ҷаҳонам.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**5.** мурдан, вафот кардан.

Қ-онҳо ки ба ҷоянд, напоянд дароз,
В-онҳо ки шуданд, кас намеоянд боз. *Хайём*

Чӣ созем, чун созгорон шуданд,
Рафиқон гузаштанду ёрон шуданд. *Низомӣ*

**6.** феъли ёридиҳанда дар феълҳои таркибии номӣ, мас. об шудан, овора шудан ва ғ.

**ШУД-ОМАД** شدآمد *ниг.* **омадурафт.**

Солу маҳ аз шуд-омади зуввор
Чун ҳарам гашта бар сиғору кибор. *Саноӣ*

Чун маликон азми шуд-омад кунанд,
Нақли буна бештар аз худ кунанд. *Низомӣ*

**ШУЙӮЪ** *а.* شیوع шоеъ шудан, паҳн шудан.

Ин амали шанеъ дар миёни эшон шуйӯъ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ин хабар шуйӯи тамом ёфт. *«Таърихи Фаришта»*

**ШУКР** *а.* شکر сипос ва сано гуфтан ба соҳиби неъмат ба сабаби он ки неъмат эҳсон кардааст; раҳмату ташаккур.

Ҳеҷ макун, эй писар, зи даҳр гила,
Қ-аз вай шукр аст сад ҳазор маро. *Носири Хисрав*

Ба мулозимони султон кӣ расонад ин дуоро,
Ки ба шукри подшоҳӣ зи назар марон гадоро. *Ҳофиз*

**шукри неъмат гузоштан (ё ба чо овардан)** ба эҳсону иноят сипосгузорӣ кардан, миннатдорӣ намудан.

Агар гуфтам дуои майфурӯшон,
Чӣ бошад, шукри неъмат мегузорам. *Ҳофиз*

**шукри хидмат гуфтан** ба қадри хизмат расидан.

Камоли фазли султон шукри хидмати бандагон гуфтан ва миннат нониҳодан. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

**ШУКРГУЗОР** شکرگذار сипосгузор, ҳақшинос, миннатдор.

Шоми аҷал ба рӯзи фироқи ту шуд бадал,
Аз баҳри он ки шукргузоре набудаам. *Мушфиқӣ*

**ШУКРГУЗОРӢ** شکرگذاری сипосгузорӣ, ҳақшиносӣ, миннатдорӣ.

**ШУКРОНА** شکرانه изҳори миннатдорӣ, ташаккур.

Лекин худи ҳариф пок мебардошт ва шукрона мегуфт. *Аҳмади Дониш*

**шукронаи саломат** сипосгузории саломатӣ.

Эй соҳиби каромат, шукронаи саломат
Рӯзе тафаққуде кун дарвеши бенаворо. *Ҳофиз*

**ба шукрона** ба тарзи изҳори қадрдонӣ, барои миннатдорӣ.

На хоҳандаӣ бар дари дигарон,
Ба шукрона хоҳанда аз дар марон. *Саъдӣ*

**ШУКРУЛИЛЛАҲ** *а.* شکرالله шукр ба худо.

Шукрулиллаҳ, ба висолат дили хуррам дорам,
Он чи асбоби нишот аст, фароҳам дорам. *Шоҳин*

**ШУКУК** *а.* شکوک *ҷ.* **шак(к).**

Шукуки як олами авҳом аз сафҳаи андешаам пок намуд. *Бедил*

**ШУКУФА** شکوفه гули дарахтони мевадор.

Даври гулзори шукуфа тараб ангехтаанд,
Гирди он доира гӯё ки садаф рехтаанд. *Мушфиқӣ*

Он ишқ, ки дошт, бештар шуд,
Гӯё ки шукуфа буд, самар шуд. *Шоҳин*

**ШУКУФАДОР** شکوفه‌دار гулдор, дорои гул, гулнок.

Дасте, ки гул занад ба сари булбуле, куҷост,
Нахли шукуфадор ба боғе намондааст. *Сайидо*

**ШУКУФТ** شکفت кушода шудан, шукуфта шудан.

Зи якрангӣ шукуфти ғунчаи дилҳо нашуд ҳосил,
Ба ҳар гулшан, ки рафтам, чун гули раъно дурӯ рафтам. *Мулҳам*

**ШУКУФТАГӢ** شکفتگی ҳолати шукуфтан, кушода шудан, кӯшодашавӣ, вошавӣ.

Ба гулшане, ки дар ӯ булбули хушилҳон нест,
Шукуфтагӣ накунад ғунчаи тағофули мо. *Сайидо*

**ШУКУФОН(И)ДАН** شکوفاندن||شکوفانیدن шукуфта гардонидан, кушоёндан.

Бандам камаре ба боғбонӣ,
Дилҳо шукуфонам аз маонӣ. *Файзӣ*

**ШУКУФТАН || ШИКУФТАН || ШУГУФТАН || ШИГУФТАН** شکفتن||شگفتن **1.** во шудан, кушода шудан, боз шудан, дамидан.

Ҳазорон гул шукуфта бар рухонаш,
Нуҳуфта сӣ ситора дар даҳонаш. *Фахриддини Гургонӣ*

Минқор зи ҳам кушуд булбул,
Гӯё ки шукуфт ғунчаву гул. *Ҳилолӣ*

В-он к-аш аз меҳнат гуле хоҳад шигуфт,
Рӯзгораш инчунин хоре ниҳад. *Анварӣ*

**2.** *маҷ.* хурсанд шудан, шод гардидан, хушҳол шудан, хандон шудан.

Шукуфтан рафтааст, эй Сайидо, умрест аз ёдам,
Сухан бисьёр дорам бар лабу чун ғунча хомӯшам. *Сайидо*

Навфал зи ҳадиси пир бишкуфт,
Чун ғунча даҳан кушоду баргуфт... *Шоҳин*

**ШУКУФТАХӮ(Й)** شکفته‌خو(ی) кушодатабъ, хушхулқ.

Кадбонуи ӯ хуҷистарӯест,
Бо рӯи накӯ шукуфтахӯест. *Файзӣ*

**ШУКУХ** شکوخ *ниг.* **шикух.**

**ШУКУХИДАН** شکوخیدن *ниг.* **шикухидан.**

**ШУКӮҲ** شکوه **1.** шавкат, ҳашамат, бузургӣ, дабдаба, ҷалолат.

Шукӯҳи тоҷи султонӣ, ки биmи ҷон дар ӯ дарҷ аст,
Кулоҳе дилкаш аст, аммо ба тарки сар намеарзад. *Ҳофиз*

Хуршед ба сад шукӯҳ сар зад,
Бо таблу алам зи кӯҳ сар зад. *Ҳилолӣ*

**шукӯҳ додан** шавкат ва бузургворӣ бахшидан, зебу зинат ва таровaт додан.

Барфи кофурӣ аз гариваи кӯҳ
Рӯдро з-оби дида дод шукӯҳ. *Низомӣ*

**шукӯҳ доштан** таъсир ва фоида бахшидан.

Ҳақиқат шуд ӯро, ки бо он гурӯҳ
Насиҳат намудан надорад шукӯҳ. *Низомӣ*

**2.** ҳайбат ва даҳшат.

Шукӯҳи Ҳамза бидид ва битарсид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Паи хӯрдан агар чангол ороям, маозалло,
Фалакро раъша гирад аз шукӯҳи луқмаҳои ман. *Савдо*

**3.** тавоноӣ, қувват.

Шукӯҳи ишқ то лангар ба дӯши хотирам афганд,
Ба ҳар манзил, ки пои худ ниҳодам, то гулӯ рафтам. *Мулҳам*

Навфал ба шукӯҳи бозуи хеш
Меронд шукӯҳи хайле аз пеш. *Шоҳин*

4. ҳисси ҳурмат ва таъзим, ки аз дидани шахси бузург ҳосил мешавад.

Саворе дидам хубрӯй, покизалибос, шукӯҳе аз ӯ дар дили ман омад. *Авфӣ*

**ШУКӮҲИДАН** شکوهیدن шаъну шавкат намудор кардан, пайдо кардани ҳисси тафохур.

Чу хоқон хабар ёфт з-он бихрадӣ,
Шукӯҳид аз он фарраи изадӣ. *Низомӣ*

**ШУЛ(Л)А** شوله ахлотдон дар кӯчаҳо, саргиндон, ҷои махсус барои хокрӯба.

Ҳаргиз ту ба ҳеҷ кас нашоӣ,
Бар сарт ду шула хоку саргин. *Шаҳиди Балхӣ*

Чун хар равост пойгаҳат охур,
Чун саг сазост ҷойгаҳат шулла. *Хаффоф*

**ШУЛҒУТ** شلغت||شولغوت 1. дастзада, маҷақ, тарию тозагиашро гумкарда, ҳамчун ангури шулғут; 2 *маҷ.* фартут ва фарсуда.

Маро озоди идӣ гар кунад устодам аз шафқат,
Илоҳӣ, завҷаашро шулғуту кампир гардонӣ. *Савдо*

**ШУМ I** شوم 1. бадфол, манҳус, наҳс, шумпай, номуборак.

Кунад нафрин бар он солу маҳи шум,
Ки дурӣ додаш аз ороиу аз бум.
*Фахриддини Гурганӣ*

Ҳар кӣ нафси шуми бадфармойро пурбор кард,
Рӯҳро маҷрӯҳ, дилро то абад бемор кард. *Мӯҳъӣ*

Ман аз дасти ин шуми бедодгар,
Шудам ашк дар чашму хун дар ҷигар. *Савдо*

2. нодуруст, номуносиб.

Дар бисоте, ки шӯри мазлум аст,
Пунба дар гӯш доштан шум аст. *Бедил*

**ШУМ II** شم чорук.

Чандет мадҳ гуфтаму чанде азоб дид,
Гар з-он ки нест симат, ҷуфте шумам фирист.
*Мунҷик*

**ШУМАРИДАН** شمریدن *ниг.* **шуморидан.**

Зи чизҳои ҷаҳон ҳар чӣ хору арзон шуд,
Гароншуда шумар он чизи хору арзонро. (1)
*Носири Хисрав*

**ШУМАТ** شومت 1. ғурур, такаббур; 2. ҳирс, оз.

Занни ғолиб он аст, ки ба шумати нифоқ дасти умед ба домани мақсуд нарасад.
*«Таърихи Фаришта»*

**ШУМЗОД** شوم زاد машъумзода, манҳусзода, аз насли наҳс.

Бихоҳам зи Қайхисрави шумзод,
Ки тухми Сиёвуш ба гетӣ мабод. *Фирдавсӣ*

**ШУМНАФАС** شوم نفس баднафас, наҳс, номуборак.

Гуфт: Эй палиди шумнафас, ҳадди худ шинос,
Бар устухони ман марасон ин ҳама забон. *Сайидо*

**ШУМО** شما *ҷонишини шахсии шахси дуйӯми ҷамъ.*

Азми дидори ту дорад ҷони бар лаб омада,
Бозгардад ё бароя д, чист фармони шумо? *Ҳофиз*

**шумор** شمار *асоси замони ҳозираи* **шуморидан||шумурдан.**

**ШУМОР** شمار 1. ҳисоб; адад; миқдор.

Ва аммо шумори каммият мунфасил аст, зеро ки аҷзои вай яке аз дигар ҷудо оянд. *Ибни Сино*

Ниҳоданд ҳезум ду кӯҳи баланд,
Шумораш гузар кард бар чуну чанд. *Фирдавсӣ*

Бе умр зиндаам ману ин бас аҷаб мадор,
Рӯзи фироқро кӣ ниҳад дар шумори умр. *Ҳофиз*

**аз шумор берун, берун аз шумор** аз ҳад зиёд, беандоза, беҳисоб.

Ғофил, ки зи ихтиёр берун
Бинад ғаме аз шумор берун. *Файзӣ*

Берун зи шумор дошт хайле,
Доим ба шикор дошт майле. *Ҳилолӣ*

**беш аз шумор** аз ҳад зиёд, беандоза.

Ба харворҳо қундузи тегдор,
Самури сиёҳ низ беш аз шумор. *Низомӣ*

**шумор баргирифтан** ҳисоб кардан.

Сад ғам аз ишқи ӯ фузун дорад,
Анварӣ гар шумор баргирад. *Анварӣ*

**шумор хостан** ҳисобот талабидан, ҳисоб хостан.

Чун амирулмӯъминин аз вай шумор хост ва ҳисоби амвол талаб кард, ӯро андӯҳ омад.
*«Таърихи Табарӣ»*

2. қатор, саф, радиф.

Дар маҳфиле, ки хуршед андар шумори зарра-ст,
Худро бузург дидан шарти адаб набошад. *Ҳофиз*

Дигар гуфт: Чун дар диёри шумо
Ғанӣ нест кас дар шумори шумо. *Ҷомӣ*

◇ **аз шумор соқит будан** аз қатор берун будан, аз ҳисоб хориҷ будан, дар ҳисоб набудан; беэътибор будан.

Оё надонӣ он, ки миёни суханварон
Ҳамчун имоми субҳа манам соқит аз шумор.
*Шоҳин*

**дар шумор будан** дар ҳисоб будан, баэътибор будан, аз қатор берун набудан.

Чу гӯям бӯсае, гӯӣ, ки фардо,
Қиро фардои гетӣ дар шумор аст? *Анварӣ*

Ин умр, ки бе ту дар гузор аст,
Марг аст, валек дар шумор аст. *Шоҳин*

**дар шумор овардан** ҳисоб кардан; ба эътибор гирифтан.

Дар шумор арчи наовард касе Ҳофизро,
Шукр, к-он меҳнати беҳадду шумор охир шуд.
*Ҳофиз*

**ШУМОРА** شماره шумор, ҳисоб; **шумора кардан** ҳисоб кардан, шумурдан.

Ҳазор сол фузун умр боядам, Шоҳин,
Ки то яке зи ҳазорон ғамаш шумора кунам.
*Шоҳин*

**ШУМОРИДАН||ШУМУРДАН** شماریدن||شمردن 1. ҳисоб кардан, теъдод кардан.

Басо қарнҳо дида аз неку бад,
Нағунҷад шумориданаш дар адад. *Савдо*

2. донистан, ба ҳисоб гирифтан, ба эътибор гирифтан, номидан.

Ишқи туро хурд набояд шумурд,
Ишқи бузургон набувад кори хурд. *Анварӣ*

Риё ҳалол шуморанду ҷоми бода ҳаром,
Зиҳӣ тариқату миллат, зиҳӣ шариату кеш! *Ҳофиз*

**ШУМПАЙ** شومپی бадбахтиовар, манҳус.

Пур андеша шуд ҷони Ковуси Кай
Зи фарзанду Судобаи шумпай. *Фирдавсӣ*

**ШУМУЛ** شمول чизеро фаро гирифтан, дар бар гирифтан.

Онам, ки шумули ман аамм асту атам,
Берун набувад зи ман чи бисьёру чи кам. *Хоқонӣ*

Ва дар шумули эҳсон оммаи ин гурӯҳ дохиланд. *Аҳмади Дониш*

**ШУМУРДАН** شمردن *ниг.* **шуморидан.**

**ШУМУС** *а.* شموس *ҷ.* **шамс.**

Гуфто: Барои ин ки ниҳад ҳар сабоҳ рӯ,
Бар даргаҳе, ки тофта аз шамсааш шумус. *«Оташкада»*

**ШУМӢ** شومی бадбахтӣ, манҳусӣ.

Ильёс бибояд кушт, ки аз шумии ӯ қаҳт гирифт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Афсӯс ба ҷони он ҳазин кард,
Бар шумии бахташ офарин кард. *Шоҳин*

**ШУМӮЪ** *а.* شموع *ҷ.* **шамъ.**

... Аз қаср берун омада ба масҷид рафт ва гуфт, то шумӯъ ва қанодил пеши ӯ барафрӯхтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУНАВИДАН** شنویدن *ниг.* **шунидан.**

**ШУНАВОНИДАН** شنوانیدن ба самъ расонидан, гӯшрас кардан.

Нахуст арзи дуо гуфт аз ҷаноби туам,
*Ки то яке шунавонид, сад ҳазор шунид. Шоҳин*

**ШУНАВОЙ** شنوائی яке аз ҳисҳои панҷгона, ки иборат аз лаёқати шунидан аст, сомеа.

Ҳоҷат нест ба дуруст кардани зоҳир, чун шунавой ва биной ва бӯёй ва чашиёй ва басовӣ. *Ибни Сино*

**ШУНИДАН||ШАНИДАН||ШУНУДАН** شنیدن||شنودن истимоъ кардан, ба гӯш гирифтан, суханро гӯш кардан, чизеро гӯш кардан.

Чу Афросиёб он суханҳо шунуд,
Барафрӯхт аз бахту шодӣ намуд. *Фирдавсӣ*

Он шанидастӣ, ки рӯзе зираке бо аблаҳе
Гуфт, к-ин волии шаҳри мо гадои беҳаёст. *Анварӣ*

Зи бод мешунавам бӯи нофаҳои татор,
Магар кулолаи мушкин зи сар кушуд нигор. *Шоҳин*

**ШУНИДАНӢ||ШУНУДАНӢ** شنیدنی||شنودنی сазовори шунидан, он чӣ ба шунидан меарзад.

**ШУНУФТАН** شنفتن шунидан, гӯш кардан.

Чу пир он чи гуфтанд бо ӯ шунуфт,
Чу ғунча бихандиду чун гул шукуфт. *Ҷомӣ*

Маҷнун сухани падар чу бишнуфт,
Ан гушт ба дида монду баргуфт... *Шоҳин*

**ШУНУФТАНӢ** شنفتنی шунидани, қобили шунидан.

З-он пунбаи ғафлатам ба гӯш аст,
К-он рози ниҳон шунуфтанӣ нест. *Махфӣ*

**ШУНЪАТ** *а.* شنعت *ниг.* **шанъат.**

**ШУНҚОР** *т.* شنقار навъе аз мурғони шикорӣ, монанди чарғ.

Барои хон шунқоре сафед, ки пой ва минқори ӯ сурх буд, оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **шунқор гаштан** *(ё* **шудан)** *киноя аз* мурдани подшоҳони чағатой.

Шайх Мирзо рӯзи душанбе ... аз болои боми кабӯтархона афтода шунқор гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ШУОА** *а.* شعاعه нур, рӯшноӣ ва партави офтоб.

Чу дар шуоаи хуршед нури ҷирми Суҳо,
Чу бар таҷаллии раъи ту офтоб ниҳон. *Убайди Зоконӣ*

**ШУОЪ** *а.* شعاع **1.** нур, партави офтоб.

Чун офтоб бар он ҷо уфтад, шуои он чунон бошад, ки ақл дар он мутаҳаййир шавад. *Носири Хисрав*

Шуое, ки рафт аз уфуқ то ба дур,
Бизад найза боло синонҳои нур. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** рӯшноӣ, партав.

Шуои оташе аз он ҷо метофт. *Авфӣ*

Ба маҷлисе, ки набошад шуои рухсорат,
Гар офтоб бувад шамъ, рӯшноӣ нест. *Махфӣ*

**ШУРАКО** *а.* شرکا *ҷ.* **шарик.**

Хоҷа Низомулмулки Тӯсӣ, Умари Хайём ва Ҳасани Саббоҳ дар Нишопур таҳсил мекарданд ва шуракои дарс будандӣ. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Рӯзе ... домулло Қаландарҷон-охунд ҳамроҳи шурако дарс муколама мекарда ... *Аҳмади Дониш*

**ШУРАФО** *а.* شرفا *ҷ.* **шариф.**

Бисьёре аз шурафо ва нуҷабо ... ба гулгашти лолазори шаҳодат хиромиданд. (1) *«Хизонаи омира»*

**ШУРБ** *а.* شرب **1.** нӯшидан, нӯшиш.

Падаратро ба шурби хамр ва нифоқ нисбат мекарданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Фалон бемор ба сабаби шурби фалон даво ба сиҳҳат расид. *Аҳмади Дониш*

**шурбу акл** нӯшидан ва хӯрдан.

Дарун то бувад қобили шурбу акл,
Бад-он тозарӯй асту покизашакл. *Саъдӣ*

**2.** нӯшиши май, шаробнӯшӣ.

Бувад хасмат дижам, хотир ҳазин, гирьякунон, ғамгин,
Ту хуш афтода бар мастию шурбу мутрибу дилбар. *Восифӣ*

**шурби мудом** пайваста май нӯшидан, доим нӯшидан.

Шоҳ аз Ҳоҷихон ба воситаи шурби мудом ва қабул накардани насиҳат ранҷида шуд. *«Таърихи Фаришта»*

Мо дар пиёла акси рухи ёр дидаем,
Эй бехабар зи лаззати шурби мудоми мо. *Ҳофиз*

**3.** нӯшоба, нӯшиданӣ, ошомиданӣ.

Аз зулфи ту нофаҳо кушодем,
В-аз лаъли ту шурбҳо кашидем. *Анварӣ*

**ШУРБА||ШУРБАТ||ШАРБА||ШАРБАТ** *а.* شربه||شربت як

ҷуръа, қулт, миқдоре аз нӯшиданӣ, ки ба як бор нӯшида мешавад.

Ғадире пур аз об дид, шурбате аз он бичашид.
*Авфӣ*

**ШУРО** *а.* شورا *ниг.* **шӯро.**

**ШУРТ||ШУРТА** *а.* شرط||شرطه **1.** дастаи посбонони шаҳр, қаравулон, сардори шаҳна; **соҳиби шурта** ҳоким.

Мутаваккил ӯро соҳиби шуртаи Бағдод гардонид.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** мувофиқ, матбӯъ; боди мувофиқ.

Шурта ҳама вақте набувад лоиқи киштӣ. *Саъдӣ*

Баромад аз каноробод шурта,
Маро бурд аз карам берун зи варта. *«Оташкада»*

**боди шурта** боди мувофиқ, боди ба рафтани киштӣ мусоид.

Киштинишастагонем, эй боди шурта, бархез,
Бошад, ки боз бинем он ёри ошноро. *Ҳофиз*

**ШУРУР** *а.* شرور *ҷ.* **шар(р).**

Халқро дар паноҳашон яксар
Эминӣ аз шурури якдигар. *Бедил*

**ШУРУТ** *а.* شروط *ҷ.* **шарт.**

Бартару фурӯтарон ... пеш рафтанд ва шурути фармонбардорӣ андар он нигоҳ доштанд. (3)
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ШУРУФ** *а.* شرف **1.** баландӣ.

Офтоб ба нуқтаи шуруф иқтирон ёфта, аз суқути ҷамароти силос деги нашвунамо дар ҷӯш омад.
*«Оини нигориш»*

**2.** наздикӣ, қарибӣ; арафа; **бар шуруфи** *чизе* **будан** дар арафаи чизе будан.

Чун амир Сайфуддавлаи Маҳмуд ракокати ақл ва фитрати раъй ва таноқузи аҳво ба сӯи тадбири қавм мушоҳада кард, донист, ки мамлакати Сомониён бар шуруфи завол аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУРУҚ** *а.* شروق баромадани офтоб, тулӯи офтоб; *маҷ.* зуҳур ва тобиш.

Чун зи рӯи ин замин тобад шуруқ,
Ман чаро боло кунам рӯ дар А(й)юқ. *Румӣ*

Бо шуруқи анвори оламсӯзи ҷалолаш заррот намоёд. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ШУРФА** *а.* شرفه кунгура; айвон, болохона.

Пушти тоқҳо рост карда ва инро шурфа ва кунгура барниҳода чунон, ки мураббаӣ менамояд.
*Носири Хисрав*

Кӯҳе ... дар баландӣ бо шурфаи фалаки аъзам лофи баробарӣ задӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ШУРФОТ** *а.* شرفات *ҷ.* **шурфа.**

Қаманди тасхири ҳеҷ зи шавкате бар шурфоти он наафтода буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУРӮЪ** *а.* شروع оғоз кардан; иқдом, ба коре дохил шудан, даромадан.

Мазоҳиби бисьёр доранд, чун ҳама ботил буд, шурӯъ дар он накардам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бо дӯсту душман мудоро кун ва дар корҳо бе машварати хирадмандон шурӯъ манамо.
*«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ШУРӮҲ** *а.* شروح *ҷ.* **шарҳ.**

Ин маснавӣ ... шурӯҳи бисьёр дорад, аммо он чи аз матн метавон фаҳмид, дар шарҳ намегунҷад.
*«Оташкада»*

**ШУСТАДИЛ** شسته‌دل покдил, софботин, поктинат.

Яке шустадил бар сари хоки мафраш
Ба ҷуз шоҳиди оби ҷонон надидам. *Бадри Чочӣ*

**ШУСТАН** شستن **1.** пок кардани чизе.

Басе шуста танро зи роҳи умед,
Сиёҳӣ ба шустан нагардад сафед. *Савдо*

**2.** ғусл додан.

Чун даргузарам ба бода шӯед маро,
Талқин зи шароби ноб гӯед маро. *Хайём*

**3.** *маҷ.* пок кардани чизе аз олоиши чизҳои нописандида.

Сиёвуш сухан рост гӯяд ҳаме,
Дили шоҳ з-оташ бишӯяд ҳаме. *Фирдавсӣ*

Зибаҷ дар ёди ӯ гум кард худро,
Бишӯст аз лавҳи хотир неку бадро. *Ҷомӣ*

◇ **дасту дил шустан** *аз касе, чизе* дил бардоштан, умед кандан аз касе, чизе.

Аз духтари хеш дасту дил шуст,
В-аз шавҳари хеш маслиҳат ҷуст. *Шоҳин*

**ШУСТАР||ШУШТАР** شوستر||شستر||شوشتر||ششتر **1.** номи шаҳре дар Хузистони Эрон, ки дар санъати бофандагӣ машҳур будааст; **2.** ҳарире, ки дар Шустар бофта мешавад.

Олам аз ҷуди ӯ тавонгар шуд,
Бӯстон дар либоси шустар шуд. *Заҳири Форьёбӣ*

**ШУСТАРӢ||ШУШТАРӢ** شوستری||شستری || شوشتری || ششتری мансуб ба Шустар.

Зи ҳиндию чинию аз барбарӣ,
Зи мисрию аз ҷомаи шустарӣ ... *Фирдавсӣ*

Сабо чун барояд ба бозигарӣ,
Замин румӣ орад, ҳаво шуштарӣ. *Низомӣ*

**ШУСТУШӮ(Й)** شستوشو(ی) бо об пок ва тоза кардан.

Чу нопок ояд ба ту оби ҷӯй,
Маҷӯ покии ҷома аз шустушӯй. *Ҷомӣ*

Олудагӣ зи домани исмат намеравад,
Сад раҳ ба оби дида агар шустушӯ кунам.
*Махфӣ*

**ШУТУР** شتر ҳайвони аҳлии боркаши калонҷуссаи кӯҳондор.

Бозаргонеро дидам, ки саду панҷоҳ шутур бор дошт ва чиҳил банда ва хидматгор. *Саъдӣ*

Фиристода ба ҳар ҷониб мукаррар
Шутурҳо каф ба лаб, чун баҳр дар бар. *Мулҳам*

**шутур хобондан** шутурро барои манзил кардан дар ҷое аз роҳ истоёндан.

Ҳало, эй сорбон, уштур бихобон,
Аз ин хуштар куҷо бошад алафхор. *Шамси Табрезӣ*

**ШУТУРБОН** شتربان нигаҳбони шутур, ронандаи шутурон, сорбон.

Шутурбоне омад ба ҳавлу ситез,
Зимоми шутур бар сарам зад, ки хез! *Саъдӣ*

Сад ҷинс шутур тамом қурбон,
Бар ҷон шуд аз ин ситам шутурбон. *Ҳилолӣ*

**ШУТУРВОР** شتروار бори як шутур, якшутура бор, шутурбор.

Зи густурданиҳо шутурвор шаст,
Зи зарбафт пӯшиданиҳо се даст. *Фирдавсӣ*

**ШУТУРДИЛ** شتردل **1.** кинавар, кинаҷӯ, бадхоҳ.

Зи ҳосидони шутурдил мадор мардумӣ чашм,
Ки найшакар набирӯяд зи бехи уштурғоз.
*Заҳири Форьёбӣ*

Маълум шуд ба даҳр шутурдил ту будаӣ,
Бошад ҳамеша чашми ту бар дасти сорбон. *Сайидо*

**2.** тарсанда, тарсончак.

**ШУТУРҒОЗ** شترغاز гиёҳест, ки онро бо сирко меҳӯрдаанд, бехи ангудон.

Ту шаҳд бинас(и)тонию дар ком наёрӣ,
Ӯ комаву сиркову шутурғоз наёбад. *Сӯзанӣ*

Ҳама сирка гуфтем, атса диҳем,
Шутурғоз дар зери бинӣ ниҳем. *«Луғати фурс»*

**ШУТУТ** *а.* شطوط *ҷ.* **шат(т).**

Агар касе дар шутут ва савоҳил бошад, зиёдатии об ва ҷарӣ ва ғулувви онро мушоҳида кунад. (1)
*«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**ШУУБ** *а.* شعوب *ҷ.* **шаъб.**

Ва шуубу қабоили бисёр аз насли эшон пайдо гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУУР** *а.* شعور ақл, идрок, фаросат, зиракӣ.

Шуур аз зоҳиди хушк он лаби майгун мегирад,
Зи санги хора дил он чашми бозигӯш мегирад.
*Соиб*

**ШУФАО** *а.* شفعا *ҷ.* **шафеъ.**

Шуфао ангехта ва расул фиристода дар боби муселаҳа тазаррӯъ ва зорӣ оғоз ниҳоданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ШУХ** شوخ чирк, чиркинӣ, ифлосӣ.

Агар шух бар ҷомаи ман бувад,
Чӣ бошад, дилам аз тамаъ ҳаст пок. *Хисравӣ*

Дирамаке чанд сиёҳ дар коғазе кардам, ки ба гармобабон диҳам, то бошад ки моро дамаке зиёдтар дар гармоба бигузорад, ки шух аз худ боз кунам.
*Носири Хисрав*

**ШУХГИН** شوخگين чиркин, ифлос, касиф, олуда ба чирк.

Мӯи жӯлидае ба сар дорад,
Шухгин ҷомае ба бар дорад. *Тайён*

**ШУШТАР** شوشتر‖ششتر *ниг.* **шустар.**

**ШУШТАРӢ** شوشترى‖ششترى *ниг.* **шустарӣ.**

**ШУҒ** شغ *ниг.* **шаѓ.**

**ШУҒА** شغه пӯсти ғафсе, ки аз кори зиёд дар даст ё аз роҳгардии зиёд дар пои одам пайдо мешавад.

Ҳамедавам ба ҷаҳон-андар аз паси рӯзӣ,
Ду пой пур шуғаву монда бо диле бирьён. *Асҷадӣ*

**ШУҒЛ** *а.* شغل **1.** машғулият, кор; хизмат; касб, ҳунар, пеша.

Дар ёди домани ӯ моемӯ дил тапидан,
Мушти ғубори моро шуғли дигар набошад. *Бедил*

Туро шуғле бояд, ки худро бад-он машғул дорӣ.
*Аҳмади Дониш*

Инак ману шуғли ин фасона,
То ғам кунад аз дилам карона. *Шоҳин*

**шуғлу пеша** кори доимӣ, касбу кор.

Андар зилоли мавкиби маймуни азми ту
Доранд шуғлу пеша сафар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**шуғл гирифтан** машғул шудан.

Илм касир омаду умрат қасир,
Он чӣ зарурист, бад-он шуғл гир. *Ҷомӣ*

**2.** иҷрои амал, иҷрои ягон кор.

Ҳар кӣ дар шуғли он амал бархост,
Он намудор аз ӯ наёмад рост. *Низомӣ*

Марав рӯӣ дар шуғли шар чун хасон,
В-агар хайр бошад,—ба ғоят расон. *Ҷомӣ*

**3.** заҳмат, ранҷ, машаққат, ташвиш, тараддуд.

Эй писар, ман туро ва хештанро аз ин шуғл бираҳонам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Нафси хештанро машғул кун, пеш аз он ки туро дар шуғл афканад. *Ҷомӣ*

**4.** ишғол кардан, соҳибӣ кардан.

Ҳар вақте ки ҳазрати мавлавӣ ҷиҳати дарс ихтиёр менамуданд, вай дар ҳамон вақт пагоҳтар омада он маконро шуғл намуда, ки чандон ҳиял ва таъаллул мекард, ки вақти дарси эшон фавт мешуд.
*Восифӣ*

**ШУҚУҚ** *а.* شقوق *ҷ.* **шиқ(қ).**

Акбар низ ... мусолаҳаро беҳтарин шуқуқ донистa, бо хони хонон мулоқот намуд. (2)
*«Таърихи Фаришта»*

**ШУҚҚА** *а.* شقه **1.** порчае аз чизе, порае матоъ ё коғаз ва ғ.

Яке гӯша аз шуққаи он ҳарир
Бад-ӯ дод, к-ин нақш бар даст гир. *Низомӣ*

Насими фатҳ ва зафар бар шуққаи алами Муҳаммадхони Шайбонӣ вазад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** пероҳани пешкушода; яктак.

Чунон дар нафси вай таъсир кард, ки бо шуққаи хос ва кафш савор шуд ва як манзил бирафт. *Ҷомӣ*

**3.** порчае, ки дар сари байрақ мебанданд.

Шуққаи султон манигар зарри ноб,
Ҷуббаи дарвеш нигар з-офтоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** фармони шахси бузург, мактуб ё хабаре, ки аз шахси бузург мерасад.

Шабиб шуққае ба Абдурраҳмон навишт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Аҳмадшоҳ ... шуққаи талаб ба хатти хосе ба наввоб Низомуддавла навишт. *«Хизонаи омира»*

◇ **бар шуққаи** *чизе* **бастан** тааллуқдор ва вобаста кардан ба коре.

Куҳансолони ин кишвар, ки ҳастанд,
Маро бар шуққаи ин шуғл бастанд. *Низомӣ*

**шуққа-шуққа** порча-порча, кам-кам, қитъа-қитъа, қисм-қисм.

Аз паранд ва парниёни рубонёти малиҳа шуққа-шуққа фароҳам кардам. *«Оташкада»*

**ШУҚҚОТ** *а.* شقات *ҷ.* **шуққа.**

Аз он чӣ дида ва шунида будам, дар шуққот ва авроқ ҷамъ шуда ... (1) *Аҳмади Дониш*

**ШУҲАДО** *а.* شهدا *ҷ.* **шаҳид** II.

Ин кӯҳ буд, ки имрӯз мазори шуҳадост. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШУҲУБ** *а.* شهب *ҷ.* **шиҳоб.**

Шуҳуб ҳамчу афганда аз нур найза,
Ва ё чун зи чархе раҳо гашта ҳабле. *Манучеҳрӣ*

Мерабуданд андаке з-он розҳо,
То шуҳуб мерондашон зуд аз само. *Румӣ*

**ШУҲУД** *а.* شهود *ҷ.* **шоҳид.**

Баъд аз адои шаҳодати шуҳуд ниҳоли вуҷуди ӯро аз пай дарорад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ШУҲУР** *а.* شهور *ҷ.* **шаҳр** II.

Ба мурури шуҳур он хоб аз хотири ӯ фаромӯш гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**дар шуҳури ...** дар санаи ...

Дар шуҳури 959 шерозаи авроқи китоби умри Мавлоно Ҷалолиддин аз ҳам гусиста гардид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**шуҳур ва аъвом** моҳҳо ва солҳо.

Маосири он ба шуҳур ва аъвом аз арсаи айём маҳв нашавад. *Авфӣ*

**шуҳуру санин** моҳҳо ва солҳо; *муқ.* **санин** II **(сани ну шуҳур).**

Гуво санину шуҳур асту пойдортар аст
Хати шуҳуру санин аз хати удулу шуҳуд. *Муиззӣ*

**ШУҶОАТ||ШАҶОАТ** *а.* شجاعت далерӣ, диловарӣ, ҷасурӣ, нотарсӣ, пурдилӣ.

Ҳаст шарти подшоҳӣ чор чиз:
Ҳикмату иффат, шуҷоат, ҷуд низ. *Ҷомӣ*

Бар авранги ҷалолат кист худ Ҷам?
Ба майдони шуҷоат чист Рустам? *Ҳозиқ*

Ба ҳамаи хасоил аз падар даргузашт: ҳам ба саховат ва ҳам ба шаҷоат. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШУҶОАТПЕША** شجاعت‌پیشه далер, нотарс, пурдил, шуҷоатманд.

Бар шуҷоатпеша нанг аст аз таҳаввур дам задан,
Ҳарфи ҷавҳар барнаёмад бар забон шамшерро. *Бедил*

**ШУҶОЪ** *а.* شجاع далер, баҳодур.

Шуҷоъ он, ки дилро шикебо кунад,
Ба ошуфтан-андар мудоро кунад. *Абӯшакури Балхӣ*

Мулки висол боядат — аз сар гузар, Камол,
Хилъат ба лашкарӣ нарасад, то шуҷоъ нест. *Камоли Хуҷандӣ*

**шӯ(й)** (شوی) *асоси замони ҳозираи* **шустан.**

**ШӮЙ** شوی шавҳар.

Туро бо чунин рӯю болою мӯй
Зи чархи чаҳорӯм хур оядт шӯй. *Фирдавсӣ*

Шӯй бо зан гашту зан бо шӯю модар бо писар. *Фаррухӣ*

**ШӮЛА||ШАВЛА** شوله **1.** оши мулоим аз биринҷ; **2.** *маҷ.* мулоим, ноустувор; дарҳаму барҳам, муғлақ.

Аммо мисрае намехонд, ки калимоташ пӯла нашуда бошад ва аркони авзон шӯла. *Савдо*

**ШӮЛАК** شولک аспи тезрафтор.

Ба зер-андаруи тезрав шӯлаке,
Ки н-ояд чунон аз ҳазорон яке. *Фирдавсӣ*

Барошуфту бар шӯлаки бодпой,
Чу дарьёи оташ даромад зи ҷой. *Хоҷу*

**ШӮЛАКАДУ** شوله‌کدو шӯлае, ки дар он каду меандозанд.

То чашм сӯи каллаю гипо бикушодем,
Бо шӯлакаду гардани худро ялавидем. *Савдо*

**шӯр** شور *асоси замони ҳозираи* **шӯридан.**

**ШӮР** I شور **1.** ҳаяҷон, изтироб; ғулғула; фарьёд, фиғон.

Саворе, ки номаш Қалоҳур буд,
Ки Мозандарон з-ӯ пур аз шӯр буд. *Фирдавсӣ*

Муҳаммад Мирзо аз талотуми баҳри таҳаввур шӯрҳо дар мамолик андохта. *«Таърихи Сайидроқим»*

**шӯру афғон** нолаву зорӣ.

Гирья дар шаб азим осон аст,
Ки ҳамин бонгу шӯру афғон аст. *«Хористон»*

**шӯру машғала** ғавғо, дӯлоб ва мағал, валвала.

Ногоҳ аз як тарафи бозор овози ғулғула ва шӯру машғала пайдо шуд. *Восифӣ*

**шӯру шағаб** харҷу марҷ; гирудор.

Андар ин сури пур зи шӯру шағаб,
Дил пур аз *ғам нишину мӯҳр ба лаб. Саноӣ*

**шӯр (бар)ангехтан** ошӯб ва шӯришу фитна барпо намудан.

Ба шӯр ангехтан чандин макун зӯр,
Ки ширин талх гардад, чун шавад шӯр. *Низомӣ*

Ғамаш дар ҷон чунон шӯре барангехт,
Ки дил хуноб шуд, аз дидааш рехт. *Ҳозиқ*

**шӯр афтодан** ғулғула бархостан, пурошӯб шудан.

Дӣ ба гашт омадию шӯр ба бозор афтод,
Подшоҳе, ки ба шаҳр ояд, пинҳон набувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**шӯр барангехтан** *ниг.* **шӯр (бар)ангехтан; бархостани шӯр** а) баланд шудани шӯру ғавғо.

Ҳоле падид шуд ва шӯр бархост, ки ҳамгинон ҷома медариданд. *Ҷомӣ*

б) *маҷ.* бартараф ва дур шудани шӯру ғавғо.

Чу мавҷи баҳр гирди турбати ман нолае дорад,
Сарам шуд хок в-аз сар шӯри савдо барнамехезад. *Ваҳид*

**шӯр кардан** тӯпаланг кардан, хурӯшидан.

Ашқари гӯрсум ба саҳро тохт,
Шӯр мекарду гӯр меандохт. *Низомӣ*

**шӯр рехтан** *ба чизе* чизеро ошуфтаву беқарор кардан.

Ҳуснат намаке тоза ба доғи дили мо рехт,
Савдои ту шӯре ба димоғи дили мо рехт. *Махфӣ*

**шӯр ба дил** (*ё* **ҷон) афтодан** изтиробнок шудан, музтариб гаштан, ошуфта шудан, ба ҳаяҷон афтодан.

Шӯре ба дили сӯхта афтод, бифармо!
Имшаб намаки синаи бирьёни кӣ будӣ? *Ҳилолӣ*

Афтодааст шӯр ба ҷони кабобҳо,
Эй судаи намак, зи намакдони кистӣ? *Сайидо*

**ба шӯр овардан** безобита ва бетоқат кардан, ба ҳаяҷону изтироб овардан.

Гарчи овозам бувад чун накҳати гул бесадо,
Булбулонро нолаам орад ба шӯр аз роҳи дур.
*Шавкат*

**ба шӯр омадан** ба ҳаяҷон омадан, ба ҷунбиш омадан.

Танаш чун хӯриш ҷусту омад ба шӯр,
Яке дашт пеш омадаш пур зи гӯр. *Фирдавсӣ*

**дар шӯр овардан** ошӯбу тӯпаланг андохтан, вайронӣ ва парешонӣ овардан, ба ошуфтагӣ ва парокандагӣ андохтан.

Гаҳ намак резад ба хум, гаҳ бишканад паймонаро,
Муҳтасиб то чанд дар шӯр оварад майхонаро.
*Ҳилолӣ*

**2.** ошуфтагӣ, фитна, фасод.

Ин чӣ шӯрест, ки дар даври қамар мебинам,
Ҳама офоқ пур аз фитнаву шар мебинам. *Ҳофиз*

**шӯру шар** фитна ва фасод; *муҷ.* **шар(р) (шару шӯр).**

Олам аз шӯру шари ишқ хабар ҳеҷ надошт,
Фитнаангези ҷаҳон ғамзаи ҷодуи ту буд. *Ҳофиз*

Ғайри моро ҳамчу носеҳ ҳарфҳо гӯяд ба хайр,
Дар саволи ман вале посух зи шӯру шар диҳад.
*Туғрал*

**шӯр будани чашм** фитнаангез будани чашм, шум будани чашм.

Агар чашми зоҳид намебуд шӯр,
Ба майхона мебурдам ӯро ба зӯр.
*«Хизонаи омира»*

**3.** мавҷ задани об; пурмавҷӣ, талотум.

Он боду шӯр лахте кам шуд, боз бо вай гуфтанд: Чизе бигӯй. *Ҷомӣ*

Сад биёбон тай шуду аз корвон дурам ҳанӯз,
Киштии тӯфони дарёи пур аз шӯрам ҳанӯз.
*Сайидо*

**4.** туғён, ғалаён, авҷгирӣ.

Надорад шарм бо шӯри ҷунун тоб,
Куҷо девор созад манъи селоб. *Ҳозиқ*

Баҳри ғамам канора надорад зи шӯри ишқ,
Аз васли шоҳидони ҷаҳонам канора беҳ.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**5.** ишқ.

Магар дар сарат шӯри Лайлӣ намонд?
Хаёлат дигар гашту майле намонд. *Саъдӣ*

Алиқулихон ... дар Ҳиндустон ҳама вақт шӯри Хадича-султон дар сар дошт. *«Хизонаи омира»*

◇ **шӯри тааб доштан** дар азоб будан.

Зи ишқ ар метапад ошиқ, машав мункир, назар мекун
Дар он гандум, ки дар тоба басе шӯри тааб дорад*.

**ШӮР II** شور намакин, намакдор, сернамак.

Кас набинад, ки ташнагони Ҳиҷоз
Ба лаби оби шӯр гирд оянд. *Саъдӣ*

Чӣ шуд сер аз он шӯр хӯрда кабоб,
Биҷунбид дар табъи вай майли об. *Ҷомӣ*

**ШӮРА** شوره **1.** ҷисми сафеди намакмонанд, ки дар заминҳои шӯр ва беҳосил пайдо мешавад.

Имрӯз ғӯра бин, ки шакар баст аз нишот,
Имрӯз шӯра бин, ки чӣ рӯянда мешавад.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** замини беҳосили шӯр, шӯразор.

Чун он тухме, ки дар шӯра фишонӣ,
Ҳам аз тухму ҳам аз бар дур монӣ.
*Фахриддини Гургонӣ*

Асбоби комронӣ аз бахти худ наҷӯям,
К-аз шӯраи муғелон райҳон бурун наёмад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ШӮРАБУМ** شوره‌بوم *ниг.* **шӯразамин.**

Дареғ аст бо сифла гуфтан улум,
Ки зоеъ шавад тухм дар шӯрабум. *Саъдӣ*

**ШӮРАЗАМИН** شوره‌زمين замине, ки дар хоки он моддаи шӯра ҳаст, шӯразор.

Чу шӯразамине, ки аз дур об
Намояд, чу тобад бар ӯ офтоб. *Фирдавсӣ*

**ШӮРАНГЕЗ** شورانگيز ошӯбангез, ошуфтакунанда; фитнаангез.

Шаммае аз достони ишқи шӯрангези мост
Он ҳикоятҳо, ки аз Фарҳоду Ширин кардаанд.
*Ҳофиз*

Ба он лабҳои ширин ваҳ чӣ шӯрангез механдӣ,
Ки аз завқаш намак бар синаҳои реш меояд.
*Ҳилолӣ*

**ШӮРБАХТ** شوربخت бадбахт, сиёҳбахт.

Некбахт он касе, ки доду бихӯрд,
Шӯрбахт он, ки ӯ нахӯрду надод. *Рӯдакӣ*

Яке гуфт бар мардуми шӯрбахт,
Зи Бобул расад ҷодуиҳои сахт. *Низомӣ*

**ШӮРБАХТӢ** شوربختى бадбахтӣ, сиёҳбахтӣ.

Ҷони беморам аз он лаб шарбате хӯрду назист,
Шӯрбахтӣ бин, ки ширинӣ зиён медорадаш.
*Исмат*

**ШӮРБО** شوربا хӯроки обакӣ, ки аз гӯшт, сабзавот ва нахӯд пухта мешавад.

Ба як табақи чӯбӣ шӯрбо меоварданд, аснофи буқулот дар он андохта. *Аҳмади Дониш*

Шӯрборо нарасад даъвии ошӣ кардан,
Кичириро насазад ҳарзаталошӣ кардан. *Савдо*

**ШӮРИДА** شوريده **1.** парешон, бетартиб; пароканда; баргашта, вожгун, бесомон.

Чун кор бар Алӣ шӯрида медиданд, ҳама майли Муовия мекарданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**толеи шӯрида** бахти баргашта, бахти бад.

Аз толеи шӯридаи ман инони ихтиёр аз даст берун шуд. *Авфӣ*

Гуфтамаш бахти ману толеи шӯридаи ман
Хуфта мебинаду бедор намепурсад ҳеҷ. *Ҳофиз*

**2.** ошуфтахотир, парешонҳавас.

Аз ғизои мухталиф ё аз таом
Табъи шӯрида ҳамебинад маном. *Румӣ*

**сари шӯрида** сари пуршӯр, сари савдоӣ.

То дил андар хами он зулфи парешон наравад,
Сари шӯридаи ман бар сари сомон наравад.
*Шоҳин*

**3.** мубтало ба савдои ишқ, девонаи ишқ, ошиқи шайдо.

Чунин дорам аз пири донанда ёд,
Ки шӯридае сар ба саҳро ниҳод. *Саъдӣ*

Шӯридаи зулфи ёр доим
Дар доми бало мақом дорад. *Ҳофиз*

**булбули шӯрида** *кинoя аз* ошиқ.

Сабо, ба булбули шӯрида гӯ, ки дар раҳи ишқ
Маҷоли дам задану ҷои худнамой нест. *Махфӣ*

◇ **шӯрида доштан** шӯрондан, балво андохтан, фитна ангехтан.

Ӯ ба амири Хуросон Асад ибни Абдулло нома навишт, ки ба Бухоро марде падид омадааст ва вилоят бар мо шӯрида медорад. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ШӮРИДАБАХТ** شوریده‌بخت шӯрбахт, бахтбаргашта.

Андар он соат, ки аз пеши мани шӯридабахт
Рафт он бадхӯ, чаро он лаҳза ҷони ман нарафт? *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШӮРИДАВОР** شوریده‌وار девонавор.

Бидоранд бар ҷои худ устувор,
Худ аз ҷой ҷунбид шӯридавор. *Низомӣ*

**ШӮРИДАДИЛ** شوریده‌دل дилбохта, ошиқи шайдо, беқарор.

Зи пешаш шаҳаншоҳи шӯридадил
Ҳама хоки раҳ карда аз дида гил. *Хоҷу*

На ин замон мани шӯридадил ниҳодам рӯй,
Бар остони ту, к-андар азал ниҳодам боз. *Ҳофиз*

**ШӮРИДАКОР** شوریده‌کار он кӣ кораш чаппа шудааст, ошуфтааҳвол, парешонҳол.

Ба ҳукми он, ки бас шӯридакорам,
Чу кори худ дили шӯрида дорам. *Низомӣ*

Шуда аз даст чун шӯридакорон,
Бимонда бехабар чун соядорон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШӮРИДАМАҒЗ** شوریده‌مغز саргаранг, гиҷ; ҳайрон.

Ҷаҳондор дар кори он пойлағз
Аз он достон монд шӯридамағз. *Низомӣ*

**ШӮРИДАН** شوریدن **1.** ошуфта шудан; ба қаҳру ғазаб омадан, оташин шудан; ҷӯшидан.

Наёмад ба домам ба сони ту гӯр,
Зи ҷангам раҳой наёбӣ, машӯр. *Фирдавсӣ*

**2.** исьён кардан, балво бардоштан, ба шӯриш омадан.

Бад-ӯ гуфт мӯбад, ки бо ин сипоҳ
Сазад гар бишӯрем бо Совашоҳ. *Фирдавсӣ*

Ин мулк бар ту аз он бишӯрид, ки ту дар куштани бузургон муболағат кардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** гардондан, шудгор кардан.

Ҳусн бунъёди муҳаббат бар парешонӣ ниҳод,
То нашӯрад хокро, деҳқон нарезад донаро. *«Хизонаи омира»*

**ШӮРИДАРАНГ** شوریده‌رنگ рангпарида, ҳаросон.

Дар ин буд дарвеши шӯридаранг,
Ки шере баромад шағоле ба чанг. *Саъдӣ*

**ШӮРИДАРОЙ** شوریده‌رای **1.** парешонфикр; **2.** бадандеш, он кӣ нияташ баргашта бошад.

Кушанда ду сарҳанги шӯридарой
Ба назди Сикандар гирифтанд ҷой. *Низомӣ*

**ШӮРИДАРОҲ** شوریده‌راه роҳ гумкарда, гумкардароҳ, бероҳашуда.

Чу он даштбонони шӯридароҳ
Шуниданд як-як суханҳои шоҳ... *Низомӣ*

**ШӮРИДАСАР** شوریده‌سر беқарор, саргашта; қаландар, овора.

Агар хокпоёни шӯридасар
Фақиру ҳақир оядат дар назар... *Саъдӣ*

Барнатобад ҷигари дардкашон дармонро,
Написандад сари шӯридасарон сомонро. *Зуҳурӣ*

**ШӮРИДАХОТИР** شوریده‌خاطر парешонхотир, ошуфтаҳол.

Ба дил дорам мани шӯридахотир ин таманноро,
Ба чашми лутф агар бинӣ гирифторони шайдоро. *Сайидо*

**ШӮРИДАҲОЛ** شوریده‌حال парешонхотир, ошуфтаҳол, беқарор, бесару сомон.

Он ки резад бегунаҳ хунам ба теғи ҳаҷри ёр,
Беҳ, ки аз хуни чу ман шӯридаҳоле бигзарад. *Ҷомӣ*

**ШӮРИСТОН** شورستان замини шӯр, шӯразамин, дашти бебу бехосил.

Ҳаштод ҳазор мард... бар он роҳ бигаштанд ва аз шӯристон берун омаданд. *«Таърихи Табарӣ»*

Ғунчаи табъам намехандад ба шӯристони Ҳинд,
Ҳиммате, ёрон, ки аз гулзори Қобул бишкуфад. *Махфӣ*

**ШӮРИШ** شورش **1.** ба изтироб омадан, ба ҳаяҷон ва ҷӯшу хурӯш омадан; изтироб, ҳаяҷон, ҷӯшу хурӯш; савдои ишқ.

Боз гул меояду дил дар бало хоҳад фитод,
Шӯрише дар ҷони бесомони мо хоҳад фитод. *Хисрави Деҳлавӣ*

Ба кори Қайс шуд чун шӯриш афзун,
Ҳамон дам гуфтанаш атфол «Маҷнун». *Мулҳам*

Дар ин ҳангом шӯриш ва талотуми баҳр зиёда мешуд. *Аҳмади Дониш*

**2.** ихтилол, ошӯб, фитна, балво, исьён.

Пои бегона дар миён омад,
Шӯрише тоза дар ҷаҳон омад. *Низомӣ*

**ШӮРО||ШУРО** *а.* شورا машварат, кингош.

Умар ин кор ба шӯро афганд, то саҳоба якеро ихтиёр карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШӮРОБА** شورابه **1.** оби шӯр, оби намакин.

Буд аз дарьёи шӯр обишхӯраш,
Дода он шӯроба таъми шаккараш. *Ҷомӣ*

**2.** *кинoя аз* ашк, сиришк, оби дида.

Ҳар ҳарф, ки нақши ин сиҷил буд,
Шӯробаи чашму хуни дил буд. *Файзӣ*

**ШӮРОН(И)ДАН** شوراندن||شورانیدن **1.** ба ҳаяҷон овардан, ба ҷӯшу хурӯш овардан.

Чун бухори гарми маи ноб димоғашро бишӯронид ва синаро дар илтиҳоб овард, оҳи сард баркашид. *Аҳмади Дониш*

**2.** барангезонидан ба фитнаву балво, таҳрик кардан ба шӯриш ё ба ҳаракате.

Воқеан дар айёми давлати ӯ [амир Ҳайдар] аксари умаро ба мухолифат ва адоват бархостанд ва душманонро шӯрониданд. *Аҳмади Дониш*

**ШӮРӢ** شوری сернамакӣ, бисьёрнамакӣ.

Зи оби дида хоки ин биёбон гарчи гил кардам,
Зи шӯрӣ решаи сабзе дар ин саҳро нашуд пайдо. *Ҳоҷӣ*

**ШӮХ** شوخ 1. зиндатабиат, беқарор, бебок, чолок.

Нигаҳ дорад он шӯх дар киса дур,
Ки бинад ҳама халқро кисабур. *Саъдӣ*

2. танноз, фаттон, ишвагар.

Аз пеши ман он шӯх чӣ таъҷилкунон рафт,
Дил наъра баровард, ки ҷон рафту равон рафт. *Камоли Хуҷандӣ*

Пештар н-омадай, фикри рамидан дорӣ,
Шӯхи оҳусифати баркшиорам, бинишин! *Савдо*

**чашми шӯх** чашми фаттони ҷозибадор.

Домест чини зулфаш, ақл андар ӯ муаллақ,
Ҷазъест чашми шӯхаш, сеҳр андар ӯ мураккаб. *Анварӣ*

**ғамзаи шӯх** ғамзаи ҳилагарона, карашмаи дилфиребанда.

Сайёдвор ғамзаи шӯхаш зи зулфу хол
Бинҳод дому донаву худро ба хоб сохт. *Камоли Хуҷандӣ*

3. беҳаё, бадҳаракат, беадаб, бешарм.

Чунон бадкуниш шӯх фарзанди ӯй
Наҷуст аз раҳи шарм пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

**шӯху шанг** а) чусту чолок, беқарору беором; хушҳаракат; зариф ва зебо.

Кӯдак навхоста, шӯху шанг ва пойкӯб буд. *Авфӣ*

Ба заррин қадаҳ лаъли беҷодаранг
Равон бар кафи соқии шӯху шанг. *Хоҷу*

б) густох, бебок; кӯтоҳандеш, сабукфикр.

Ҳушангшоҳ чун ҷавони шӯху шанг буд, оқибатандешӣ нокарда... муқобилаи лашкари Гуҷарот ихтиёр намуд. «*Таърихи Фаришта*»

**ШӮХДИДА** شوخ دیده шӯхчашм; *маҷ*. маҳбубаи густох ва бераҳм.

Он шӯхдида дида чу барҳам намезанад,
Дил сабр пеша карду кунун дам намезанад. *Анварӣ*

Моҳию мурғ дӯш нахуфт аз фиғони ман
В-он шӯхдида бин, ки сар аз хоб барнакард. *Ҳофиз*

**ШӮХРӮЙ** شوخ روی боҷуръат, боҷасорат; бебок; нотарс, баҳодур.

Биёмад фиристодаи шӯхрӯй,
Сари Тур бинҳод дар пеши ӯй. *Фирдавсӣ*

**ШӮХЧАШМ** شوخ چشم 1. бешарм, беҳаё, густох.

Гуфт: Ин гадои шӯхчашми мубаззирро биронед! *Саъдӣ*

Ҳарифи шӯхчашми масти бебок
Кунад пироҳани номусро чок. *Ҳилолӣ*

2. *маҷ*. маҳбубаи густохи фаттони ҳилакор.

Аз дари майхона то он шӯхчашми ман гузашт,
Соғар аз худ рафтаасту шиша маст афтодааст. *Сайидо*

**ШӮХЧАШМӢ** شوخ چشمی 1. беҳаёӣ, бешармӣ, густохӣ.

Чу мардум шӯхчашмӣ пеша карданд,
Ҳаёе пеш ор, то шарманда гарданд. *Ҳилолӣ*

Гул бад-ин гуна, ки аз шарми ту бигрехт зи боғ,
Шӯхчашмӣ бувад, ар соли дигар бозояд. *Шоҳӣ*

2. фиребгарӣ.

В-агар шӯхчашмию солус кард,
Ало, то напиндорӣ, афсӯс кард. *Саъдӣ*

3. ишвагарӣ, фаттонӣ; зебоӣ, диловезӣ.

Ғизоле зи ҳар ғамза шерафгане,
Аз ин шӯхчашмиву чашмакзане. *Хисрави Деҳлавӣ*

Наргис, ки шӯхчашмии олам насиби ӯст,
Набвад аз он ду наргиси фаттон зиёдатар. *Шоҳин*

**ШӮХӢ** شوخی 1. мазох, зарофат, ҳазл.

Гул овард Саъдӣ суви бӯстон
Ба шӯхӣ чу филфил ба Ҳиндустон. *Саъдӣ*

**шӯхии калом** латофат ва зарофати сухан.

Маро зи ҳусни бутон бӯи ишқ меояд,
Тапидани дили ман шӯхии каломи ман аст. *Шавкат*

**шӯхӣ кардан** ҳазлу бозӣ кардан.

Фили сафед... бар салом иқдом нанамуд ва чандон шиддат ва шӯхӣ кард, ки наздик буд, ки филбонро ҳалок созад. «*Таърихи Фаришта*»

2. бебокӣ, густохӣ, бепбоӣ, боҷуръатӣ.

Осори шӯхӣ ва далерӣ аз сафаҳоти аҳволи ту ба ғоят равшан аст. «*Анвори Суҳайлӣ*»

3. беҳаёӣ, бешармӣ, беадабӣ.

Агар дар сабқати сухан далерӣ кунам, шӯхӣ карда бошам. *Саъдӣ*

*Шӯхии наргис нигар, ки пеши ту бишкуфт,*
*Чашми дарида адаб нигоҳ надорад. Ҳофиз*

4. дилбарӣ, диловезӣ, зебоӣ; ишва, карашма, ноз.

Ҷамоле гарав бурда аз офтоб,
Зи шӯхиш буньёди тақво хароб. *Саъдӣ*

Ба саҳрое, ки шӯхиҳои чашмаш ҷилвагар гардад,
Саводи дашти ваҳшат мебарад чашми ғизолонро. *Мулҳам*

То кай ба нозу шӯхӣ лабро газӣ ба дандон?
Гулбарги нозукатро озурда сохт жола. *Ҳилолӣ*

**ШӮША** شوشه 1. оби дар зимистон дар новадонҳо шоха-шоха яхбаста.

Сарриштаи офтоби сӯзон шуд,
Шӯшаи ях ба нимае дар он. *Восифӣ*

2. тилло ва нукрае, ки об карда ба қолибчаи новчамонанде мерезанд; тилло ва нукраи гудохташудаи яклухт.

Шикебой андар ҳама корҳо
Беҳ аз шӯшаи зар ба хирворҳо. *Абӯшакури Балхӣ*

Хӯша на, ки шӯшаҳои зар буд,
Ҳар як силки ақиқи тар буд. *Ҷомӣ*

3. порчаи яклухти ангишт ва ғ.

Шӯшаҳои зуғоли мушкинранг
Гирди оташ чу оина дар санг. *Низомӣ*

4. нишон ва аломати сари қабр, лавҳаи мазор.

Ниҳӣ даст бар шӯшаи хоки ман,
Ба ёд орӣ аз гавҳари поки ман. *Низомӣ*

◇ **шӯшаи тоҷи шед** *кинояи аз* партави офтоб.

Чу пайдо шуд он шӯшаи тоҷи шед,
Ҷаҳон шуд ба сони булӯри сафед. *Фирдавсӣ*

**ШӮШААНДОМ** شوشه‌اندام *киноя аз* маҳбубаи мавзунқомат ва нозукбадан.

Бад-он нозукмиёни шӯшаандом,
Ва лекин шӯша аст аз нуқраи хом. *Низомӣ*

**ШӮЪБА** *а.* شعبه **1.** шохи дарахт.

Шӯъбаи ӯ то зи фалак бартаре,
Меваи ӯ з-обию боғӣ барӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** шохи ҳар чиз.

Нафси нотиқаи инсониро ду қувват аст, яке қуввати идрок ва дигаре қуввати таҳрик ва ҳар як аз ин ду қувватро ду шӯъба аст. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**3.** ҳисса, қисм, ҷузъ.

Чун ҳаё шӯъбае зи имон аст,
Беҳаёӣ далели туғён аст. *Ҷомӣ*

Ишқе, ки хирад аз ӯ халал дид,
Як шӯъба аз ӯст, он чи Нал дид. *Файзӣ*

**ШӮЪБАДА** *а.* شعبده *ниг.* шаъбада.

**ШӮЪБАДАБОЗ** شعبده‌باز *ниг.* шаъбадабоз.

**ШӮЪБАДАБОЗӢ** شعبده‌بازی *ниг.* шаъбадабозӣ.

**ШӮЪБАДАГАР** شعبده‌گر *ниг.* шаъбадагар.

**ШӮЪБАЗА** *а.* شعبده *ниг.* шаъбада.

**ШӮЪЛА** *а.* شعله *забонаи оташ, аланга.*

Парвонаро сазост, ки даврон кунад ҳалок,
Худро чаро ба шӯъла касе ҳамнафас кунад? *Саидо*

Ишқ аҷзои вуҷудам ҳама хокистар кард,
Аз куҷо буд, ки ин шӯъла ба хошок афтод.
*Мулҳам*

**шӯълаи ҷаввола** (*ё* **ҷаввол**) машъалчае, ки дар вақти тез гирд гардониданд ба шакли доираи оташ ба назар менамояд.

Май дар пиёла кун, ки гулу лола меравад,
Ин корвон чу шӯълаи ҷаввола меравад. *Соиб*

Чун ба гирдаш фитода дар ҷавлон
Об гардида шӯълаи ҷаввол. *Зуҳурӣ*

**шӯъла афрӯхтан** оташ бархостан, аланга хестан.

Аз оташи сина шӯъла афрӯхт,
Лавҳу қаламу саҳифаро сӯхт. *Ҳилолӣ*

**шӯъла барзадан** *ниг.* **шӯъла (бар)задан; шӯъла додан** даргирифтан, сӯхтан.

Доруи милтиқ ба наҳче часпон, ки як ташт оташ даркор, то ӯ шӯъла диҳад. *Аҳмади Дониш*

**шӯъла (бар)задан** сӯхтан, сӯзондан, оташ задан.

Ҳар дам афрӯзӣ чу гул рухсори оташнокро,
Шӯъла дар хирман занӣ мушти хасу хошокро.
*Ҷомӣ*

Ин шӯъла, ки барзадӣ ба ҷонам,
Афрӯхт даруни устухонам. *Шоҳин*

**шӯъла фитодан** оташ афтодан, даргирифтан.

Гоҳе аз оташи дил шӯъла фитад дар ҷайбаш,
Гоҳе аз боди сабо чок ба доман дорад. *Ҳилолӣ*

**шӯъла хестан** даргирифтан, сӯхтан.

Хасу хоре, ки оташ барфурӯзад,
Чу хезад шӯъла, аввал худ бисӯзад. *Ҳилолӣ*

◇ **шӯълаи маҳбуб** *киноя аз* ишқ.

Дам намезад лекин аз матлуби худ,
Дошт дар дил шӯълаи маҳбуби худ. *Румӣ*

**ШӮЪЛААФРӮЗ** شعله‌افروز оташафрӯз, шӯълавар.

То нагардад шӯълаафрӯз оташи деги ҳасад,
Нархи Юсуф бар сари бозор арзон кай шавад?
*Махфӣ*

**ШӮЪЛААФШОН** شعله‌افشان шӯълапош, шӯъларез.

Сарангуштам зи дандони надомат шӯълаафшон шуд,
Сазои он ки ҳамчун шамъ дар ҳар анҷуман рафтам. *Саидо*

**ШӮЪЛАВАР** شعله‌ور *шӯълаафрӯз,* фурӯзон.

**ШӮЪЛАВОР** شعله‌وار шӯъламонанд, мисли шӯъла; сӯзон.

Баски мерезад зи чашмам хуни ҳасрат бар канор,
Бар сари мижгони ман чун шамъ бошад шӯълавор.
*Саидо*

**ШӮЪЛАЗАН** شعله‌زن *оташзананда,* оташафкан.

Ту шамъиву парвонасифат гирди ту гардам,
Ҷандон ки ба ҷону дили ман шӯълазан астӣ. *Шоҳин*

**ШӮЪЛАЗО(Й)** شعله‌زا(ی) шӯълавар, *оташафрӯз.*

Гар ба ин гармист оҳи шӯълазои андалеб,
Шамъ равшан метавон кард аз садои андалеб.
*Бедил*

**ШӮЪЛАПАРАСТӢ** شعله‌پرستی оташпарастӣ.

Чун мурғи чаман то кай бар обу ҳаво кӯшӣ,
Парвонасифат худро бар шӯълапарастӣ зан! *Урфӣ*

**ШӮЪЛАПАРВАР** شعله‌پرور *шӯъланок,* шӯъладор.

Чӣ нуқс аз васли шабнам офтоби шӯълапарварро,
Ту ҳам ҳамсӯҳбати ин нотавон гардӣ, чӣ хоҳад шуд? *Саидо*

**оҳи шӯълапарвар** *киноя аз* оҳи пурсӯз, оҳи бодарду алам.

Бад-ин сон дошт оҳи шӯълапарвар,
Ки охир то чӣ ин наҳлаш диҳад бар. *Ҳозиқ*

**ШӮЪЛАРЕЗ** شعله‌ریز шӯълаафшон, шӯълапош.

Баски шуд аз сӯзи ишқат оҳи сардам шӯъларез,
Тира созад дуди оҳам анҷуми афлокро. *Махфӣ*

**ШӮЪЛАРӮ(Й)** شعله‌رو(ی) оташинрӯй, дурахшонрӯй; *киноя аз* зебо, хубрӯй.

Сиёҳибахши холи мушкбӯён,
Чароғафрӯзи базми шӯъларӯён. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ШӮЪЛАСИФАТ** شعله‌صفت шӯъламонанд, шӯълавор, мисли шӯъла.

Бар сари шамъи қадат шӯъласифат меларзам,
Гарчи донам, ки ҳавои ту кушад ногоҳам. *Ҳофиз*

**ШӮЪЛАХЕЗ** شعله‌خیز шӯъладор, шӯъланок.

Чу гардад аз ӯ хирманат шӯълахез,
Паи куштани шӯъла равған марез. *Ҷомӣ*

**ШӮЪЛАХӮ(Й)** شعله‌خو(ی) оташмизоҷ, тундхӯй, бадфеъл.

Маҳи навро камон созад ҳаданги нолаи зорам,
Ба доғи шӯълахӯи барқҷавлоне гирифторам.
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ШӮҒ** شوغ обила, ки ба даст аз кор кардан ва бар по аз зиёда роҳ рафтан пайдо мешавад.

Баста кафи дасту кафи пой шӯғ,
Пушт фурӯ чафта, чу пушти шаман. *Кисоӣ*

**ШӮҲ** شه калимаест, ки дар вақти нафрат ва кароҳат кор фармуда мешавад.

Шӯҳ бар ту бод, ки на ту некӣ ва на дини ту.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ШӮҲРА** *а.* شهره машҳур, номдор.

Манам, ки шӯҳраи шаҳрам ба ишқ варзидан,
Манам, ки дида наёлудаам ба бад дидан. *Ҳофиз*

Он, ки дар ҳусн кунун шӯҳраи шаҳр аст, — туӣ,
В-он, ки дар ишқи ту расвои ҷаҳон аст, — манам.
*Ҳилолӣ*

**шӯҳраи ангуштнамо** бисьёр машҳуршуда.

Чун дар он кӯй равам, халқ барорад фарьёд,
К-инак он шӯҳраи ангуштнамо боз омад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**шӯҳраи офоқ (будан)** машҳур будан дар тамоми дунъё.

Пеш аз инат беш аз ин андешаи ушшоқ буд
Меҳрварзии ту бо мо шӯҳраи офоқ буд. *Ҳофиз*

**шӯҳра гаштан** *ниг.* **шӯҳра шудан; шӯҳра кардан** машҳур гардонидан.

Кард хосияти лаъли лаби ҷонон, Шоҳин,
Тӯтии табъи маро шӯҳра ба шаккаршиканӣ.
*Шоҳин*

**шӯҳра сохтан** машҳур гардонидан.

Муҳаббати рухи гул шӯҳра сохт булбулро,
*В-агарна ҳар чаманеро чу ӯ ҳазоре буд. Муҳшфиқӣ*

**шӯҳра шудан** (**ё гаштан**) машҳур шудан, номдор шудан.

Ба ишқ шӯҳра шудан мақсадам набуд, валек
Фиғону нолаи шабҳои тор шуд боис. *Соиб*

Шеъри Шоҳин шӯҳра з-он рӯ дар маломат гаштааст,
К-аз намакпарвардагони суфраи эҳсони туст.
*Шоҳин*

**ШӮҲРАТ** *а.* شهرت машҳурӣ, номдорӣ.

Қасди шӯҳрат набувад Ҷомиро,
К-ин ҳама назми обдор навишт. *Ҷомӣ*

Агар дар зиёфа тақсире кунӣ, ба хиссати ту шӯҳрат диҳанд. *Аҳмади Дониш*

**шӯҳрати ом** машҳурӣ дар байни оммаи халқ.

Халқ гӯянд: Аз сухан машҳури олам шуд Камол,
Маънии хос аст бас, чун шӯҳрати омам диҳад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**шӯҳрат ёфтан** машҳур шудан, ном баровардан.

Баъзе дуздҳо ... муддатҳо роҳ мезананд ва ба он кор шӯҳрат меёфтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ШӮҲРАТҶӮ(Й)** شهرتجو(ی) шӯҳратпараст.

Шайхи шӯҳратҷӯи раънорo тамошо кун, ки чун
Дар либоси хос зоҳир шуд фиреби омро. *Ҷомӣ*

# Э

**Э** ҳарфи сиву якӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Ҳарфи **э** дар аввали калимаҳое навишта мешавад, ки онҳо дар алифбои арабии тоҷикӣ бо алифу ё сар мешаванд, мас. 'эҷод — ایجاد', инчунин дар аввали калимаҳо, дар ҳиҷоҳои баста, ки бо алифи касрдор сар мешаванд, пеш аз айн ё ҳамза ва ҳо (ح ، ه), мас. 'эътиқод — اعتقاد', 'эътилоф — ائتلاف', 'эҳтимол — احتمال'.

**ЭБАК||ИБАК** ایبک **1.** бут, санам; **2.** қосид; ғулом.

Гуфт: Эй эбак, биёвар он расан,
То бигӯям ман ҷавоби Булҳасан. *Румӣ*

**ЭВОР** ایوار **1.** вақти байни аср ва шом, вақти торик шудани рӯз, вақти говгум.

Овах нарасидем ба шабгиру ба эвор
Дар сояи ҳамсояи девор ба девор.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**2.** сафари шабона, роҳравӣ дар шаб.

Дар он юруш ҷумҳури сипоҳ аз муқосоти сафар ба танг омада буданд ва эвори Вушмгир ба ҷон расида. *«Равзат-ус-сафо»*

**эвор рондан** сафар кардан вақти аср.

Ту гар шабгир дар Турон ниҳӣ рӯй,
Ба онон кай расӣ, к-эвор ронданд. *Пиндори Розӣ*

**ЭДАР** ایدر **1.** ин ҷо, дар ин ҷо.

Бад-ӯ гуфт: Баргард, эдар мапой,
Чӣ донӣ, ки эдар маро чист рой? *Фирдавсӣ*

*Бигуфто: Наёрам шуд эдар муқим,*
Ки дар пеш дорам муҳимме азим. *Саъдӣ*

Қасали кӯҳна гар эдун ба касе ҳаст, бигӯ,
*Ба ман ояд, ки дами исавӣ эдар бошад. Шоҳин*

**2.** акнун, кунун, ҳоло, инак.

Ту эдар ҳаме хештан соз кун,
Тараб мерасад, инак овоз кун. *Савдо*

Ҳам эдар маро пуштгармӣ бад-ӯст,
Ки ҳам паҳлавон асту ҳам шоҳдӯст. *Фирдавсӣ*

**ЭДУН||АЙДУН||ЭЙДУН||ИДУН** ایدون **1.** ҳоло, акнун.

Гар эдун, ки донӣ, ки ман кардам ин,
Маро хонд бояд ҷаҳонофарин. *Дақиқӣ*

Гар эдун ки ёқути ӯ кониаст,
Маро лаб чу ёқути руммониаст. *Низомӣ*

Агар барои ҳалоки ман аст нозу итобат,
Биёву қатл кун айдун, ки мустаҳиққи итобам.
*Ҳилолӣ*

**2.** инчунин, ҳамчунин, ба ин тариқ, ин тавр.

Шумо аз бомдодон то ба акнун
Басе ҷанговарӣ кардед эдун. *Фахриддини Гургонӣ*

Фармуд, то аҳднома нависанд ба сулҳ ва он аҳднома эйдун навиштанд ва ба Ғурак доданд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ЭЗАД** ایزد *ниг.* **эзид.**

**ЭЗАДПАРАСТ** ایزدپرست *ниг.* **эзидпараст.**

**ЭЗАДШИНОС** ایزدشناس *ниг.* **эзидшинос.**

**ЭЗАДӢ** ایزدی *ниг.* **эзидӣ.**

**ЭЗИД||ЭЗАД||ИЗАД** ایزد худо, яздон.

Эзид чу нахост, он чӣ ман хостаам,
Қай гардад рост, он чӣ ман хостаам,

Гар ҷумла савоб аст, ки ӯ хостааст,
Пас ҷумла хатост, он чӣ ман хостаам. *Хайём*

Гар шафқати ту хамепазирад,
Эзид ба хатои ман нагирад. *Шоҳин*

◇ **ба эзид...** ба худо..., ба номи худо... (қасам ба номи худо).

Вагарна ба эзид, ки то будаам,
Ба май домани лаб наёлудаам. *Низомӣ*

**ЭЗИДПАРАСТ||ЭЗАДПАРАСТ||ИЗАДПАРАСТ** ایزدپرست | худопараст, обид, зоҳид.

Қасе дар пеши бут афтода паст аст,
Ки гӯяд бутпараст эзидпараст аст. *Ҷомӣ*

**ЭЗИДШИНОС||ЭЗАДШИНОС||ИЗАДШИНОС** ایزدشناس | худоҷӯй, худотарс.

Чу огох шуд марди эзидшинос,
Ки дуздон бар он қалъа доранд пос... *Низомӣ*

**ЭЗИДӢ||ЭЗАДӢ||ИЗАДӢ** ایزدی | **1.** мансуб ба эзид.

Зи сар то қадам сурати бихрадӣ,
Падидор аз ӯ фарраи эзадӣ. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* ниҳояти олимансабӣ.

Дигар изадӣ ҳар чӣ боист буд,
Яке сурх ёқут буд нобисуд. *Фирдавсӣ*

**ЭЗОР** ایزار | **1.** лозимӣ, пойҷома.

Чун ҷавон ғусл кард, эзори хушк овард ва он ҷавон берун рафт. *Ҷомӣ*

Фармон дод, ки... пероҳан аз бар ва эзор аз пой берун оварда, бараҳна ва урьён дар баробар бинстад. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** миёнбанд, камарбанд.

Бирафтанд шоиста мардони кор,
Бибастандашон бар миёнҳо эзор. *Фирдавсӣ*

**ЭЗОРА** ازاره | қисми поёнии гирдогирди девори хона, ки аз тоқча то замини хона аст.

Ду ҷониби меҳроб ду амуд рухом аст ба ранги ракики сурх ва тамомати эзораи мақсура рухомҳои мулавван. *Носири Хисрав*

**ЭЗОҲ** *а.* ایضاح | тавзеҳ, шарҳ, баён.

Муроди эшон тақрири самар ва таҳрири ҳикоят будааст, на тафҳими ҳикмат ва эзоҳи мавъизат. *«Калила ва Димна»*

Саросари чамани даҳр ишқ меҷӯшад,
Зиҳӣ хирад, ки бифаҳмӣ ба ин ҳама эзоҳ. *Бедил*

**ЭЗОҲОТ** *а.* ایضاحات | ҷ. эзоҳ.

Қозикалон хост аз ин маҷлис истифода бурда, дар ин боб эзоҳот ҳосил кунад. *Садри Зиё*

**ЭЙ** ای | *калимаи нидо* барои муроҷиат ва хитоб ба касе ба кор меравад.

Кунун, эй сухангӯи бедормағз,
Яке достоне биёрой нағз. *Фирдавсӣ*

**эй вой** афсӯс, дареғ, ҳайф.

Эй вой бар он кас, ки лаболаб на зи дард аст,
Эй вой бар он дил, ки на парвонаи ишқ аст. *Махфӣ*

**ЭЙДУН** یدون | *ниг.* эдун.

**ЭЙМАН** یمن | *ниг.* эймин.

**ЭЙМАНӢ** یمنی | *ниг.* эйминӣ.

**ЭЙМИН||ЭЙМАН** یمن | *ниг.* эмин.

**ЭЙМИНӢ||ЭЙМАНӢ** یمنی | *ниг.* эминӣ.

**ЭЛ** *т.* ایل | **1.** дӯст, ёр; эл шудан дӯст шудан; мувофиқ ва муттафиқ шудан.

Лашкари Чингизхон ба истихлоси тарафи арабӣ бархостанд, ҳар ду бародар эл шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** қавм, қабила, тоифа; **элу улус** қабилаҳо, тоифаҳо.

Ҳамаи элу улус мутеъ ва мунқоди ӯ [амир Маъсум] шуданд. *Аҳмади Дониш*

◇ ***эл сохтан*** ба итоат даровардан, мутеъ гардонидан.

Агар ҳукм шавад, танҳо ба он ҳудуд рафта эшонро эл созам. *«Таърихи Фаришта»*

**ЭЛАҚ** *т.* ایلک | асбобест, ки бо он орд мебезанд; парвизан, ордбез.

Фалак гашт аз бори гардиш сабук,
Шуд элак зи беордиҳо тунук. *Сайидо*

Элак баҳонаю дидор ғанимат. *Зарбулмасал*

**ЭЛДОР** ایلدار | соҳибқабила, соҳибтоифа, сардори қабила, сардори тоифа.

Аз ҷиҳати бақои худ ҳама ашхоси элдорро ба замин мутақоид намуда. *Аҳмади Дониш*

**ЭЛОТИЯ** ایلاتیه | ӯзбекҳои кӯчманчӣ.

Як ҷамоа элотияро аҷузае буд, ки духтаре дошт. *Садри Зиё*

**ЭЛОҚ** *т.* ایلاق | **1.** мавзее будааст байни Тошканд ва Туркистон; **2.** номи шаҳре дар Қошғар.

**ЭЛОҚӢ** ایلاقی | **1.** мансуб ба Элоқ; **2.** сокини Элоқ.

Бурун шуд зи элоқиён саркаше,
Саворе шитобанда чун оташе. *Низомӣ*

**ЭЛХОН** *м.-т.* ایلخان | лақаби подшоҳони муғул.

Чун пеши Аҳмад расид, Қуту-хотун ӯро икром ва эъзоз кард ва қабое аз ҷомаҳои элхони бузург дар ӯ пӯшонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЭЛЧИХОНА** ایلچی‌خانه | қароргоҳи намояндаи ягон давлат дар кишвари давлати дигар; сафоратхона.

Элчихонаҳо ғолибан наздики арки султонист. *Аҳмади Дониш*

**ЭЛЧӢ** *т.* ایلچی | намояндаи як давлат дар давлати дигар; фиристода, сафир. **р АЗВЕДЧИК**

Чун ин таъин рафта буд, [Менгу-қоон] ба ҷониби Хитой элчиёнро равона фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Дар ин айём [дар Бухоро] аз тарафи давлати Расӣ [Россия] ба унвони элчӣ қунсул меистод. *Садри Зиё*

**ЭЛӢ** ایلی | итоат, таслим, тобеият.

Он ҷамоатро ба элӣ хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

Хуршоҳро бар элӣ ва мутовиат таҳрис менамуданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЭМИН||ЭЙМИН||ЭЙМАН** *а.* ایمن бехавф, бехатар, дар амон, махфуз; хотирҷамъ, осуда.

Наям аз ғамзаат эмин замоне,
Чу чашмат фитнаи охирзамон аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**эмин будан** а) маҳфуз будан, дар амон будан.

Чунон нигаҳ дорад, ки аз талафу тороҷ эмин буда, дасти роҳзану дузд аз он кӯтоҳ бошад.
*«Нигори дониш»*

Ҳеҷ кас нест, ки эмин бувад аз иллати нафс,
Ҳар киро менигарам, куштаи даври шикам аст.
*Мулҳам*

б) хотирҷамъ будан, осуда будан.

Аз висоли ёру лутфи ғайр эмин нестам,
Пои мурдан дар миёну меҳнати ҳиҷрон зи пай.
*Мушфиқӣ*

Аз хулқи некӯи ту эмин будам, ки маро наранҷонӣ. *Аҳмади Дониш*

**эмин доштан** а) бехавфу хатар нигоҳ доштан, дар амону бехатарӣ доштан; б) бехатар ҳисоб кардан, хотирҷамъ будан.

Миёни мо ва миёни бухорхудот адоват аст, мо хештан бар вай эмин намедорем.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**эмин кардан** нигаҳдорӣ намудан, муҳофизат кардан.

Зи хавфи ҳаҷрам эмин кун, агар уммеди он дорӣ,
Ки аз чашми бадандешон худоят дар амон дорад.
*Ҳофиз*

**эмин нишастан** хотирҷамъ будан; бепарво будан.

Хуш дор, ки рӯзгор шӯрангез аст,
*Эмин манишин, ки теғи даврон тез аст. Хайём*

**эмин шудан** хотирҷамъ гаштан, осуда гардидан.

Чу фарзанди худро хирадманд ёфт,
Шуд эмин, ки шоиста фарзанд ёфт. *Низомӣ*

Холу рухи ӯ дида, зи зулфаш машав эмин,
Ин дона ба дунбола, магӯ, дом надорад. *Шоҳин*

**ЭМИНГУЗАР** ایمن گذر растагор, халосьёбанда.

Домани дӯст ба даст ору зи душман бигсил,
Марди яздон шавад эмингузар аз аҳриманон. *Ҳофиз*

**ЭМИНИ(Й)ЯТ** *а.* ایمنیت бехавфӣ, бехатарӣ, амният, амонӣ.

Дар намудор эминийяти ман,
Ман шубонам, гала — раийяти ман. *Низомӣ*

**ЭМИНӢ||ЭЙМИНӢ||ЭЙМАНӢ** ایمنی бехавфӣ, бехатарӣ, амну амонӣ.

Бад-ин восита умуми он қавм тарки он шева [дуздӣ] гирифтанд ва эминии роҳҳо зоҳир гашт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**эминӣ доштан** дилпур будан, бовар доштан, итминон доштан.

Касе, ки бар ҳунари хеш эминӣ дорад,
Шавад пазираи душман ба ҷустани пайкор. *Унсурӣ*

**ЭРО** ایرا шакли дигари зеро.

Мизони ҳақу ботил раъи малик аст, эро
Зарри дағалу холис аз нор падид ояд. *Хоқонӣ*

**ЭРОД** *а.* ایراد **1.** гуфтор, баён, нақл; зикр кардан, гуфтан.

Қ-он чӣ мо кардем, эй султон, макун,
Нест моро рӯи эроди сухун. *Румӣ*

Аз ин ҷиҳат дар рафъи шубҳаи ин масъала он чӣ ба хотири фотир расида, дар ин ҷо эрод намуда меомад. *Аҳмади Дониш*

**2.** эътироз; нуктагирӣ, хурдагирӣ, айбҷӯӣ; **эрод гирифтан** эътироз кардан; нуктагирӣ намудан, айбҷӯӣ кардан.

Ҳазрати охунд ... ба ҳазор тарсу ларз, ки мабодо эроде гирад ва таглите намояд, ба гуфтани дарс машғул шуданд. *Садри Зиё*

**ЭРО-К** ایرا که зеро ки ..., ба ин сабаб ки ..., аз он ҷиҳат ки ...

Бинозад бар ҷаҳон Хоқонӣ, эро-к
Ҷаҳон имрӯз чун ӯе надорад. *Хоқонӣ*

**ЭРОН** ایران мамлакати форсӣ.

**ЭРОНЗАМИН** ایران‌زمین мамлакати Эрон, замини Эрон.

Чи Руму чи Ҳинду чи Эронзамин
Нависанд ҳама номи ӯ бар нигин. *Фирдавсӣ*

**ЭРОНЗАМӢ** ایران‌زمی *шакли кӯтоҳшудаи* **Эронзамин.**

Чунин дод посух, ки гар Рустамӣ,
Бар ӯ рост кун рӯи Эронзамӣ. *Фирдавсӣ*

**ЭРОНӢ** ایرانی **1.** мансуб ба Эрон; **2.** сокини Эрон, аҳл ва раияти Эрон.

В-аз эрониён номвар даҳ савор
Сухангӯю андархури корзор. *Фирдавсӣ*

**ЭСОР||ИСОР** *а.* ایثار пошидан, афшондан, нисор кардан.

Омад он дилбари ман, дар қадамаш баҳри нисор
Аз сари ҳар мижа эсори гуҳар сар кардам. *Шоҳин*

Аз карам ва исори Ҳотам таажҷуб намуд. *Авфӣ*

В-агар рафту исору хайраш намонд,
Нашояд паси маргаш «алҳамд» хонд. *Саъдӣ*

**эсор кардан** (**ё намудан**) *ба касе, чизе* **эсори** *касе, чизе* **кардан** бахшиш кардан, бахшидан ба касе.

Ҳар чӣ дар мулки ман аст, исори дарвешон кунам. *Саъдӣ*

Чу Исмат ар бихӯрӣ ҷуръаи зи соғари ишқ,
Ба як пиёла кунӣ сад ҳазор ҷон эсор. *Исмат*

... Ба мувофақату муованати ҳамдигар исор намоянд. *Аҳмади Дониш*

**ЭСТОР** *а.-ю.* ایستار *ниг.* **истор.**

Болои ӯ, ки бор бувад кам зи эстор,
Гӯӣ, ки ҳаст бо вай монанди кӯҳ бор. *«Хористон»*

**ЭТМАК||АТМАК** *т.* اتمک нон.

Ку шаҳ Тағони чуд, ки ман баҳри этмаке
Пешаш забон ба гуфтани сан-сан дароварам.
*Хоқонӣ*

**ЭЧ||ЭЧ** ایچ||ایچ *шакли дигари* **ҳеч||ҳеҷ.**

Нигаҳ кард Гарсевази ҷангҷӯй,
Ҷуз аз ҷанг ҷустан надид эч рӯй. *Фирдавсӣ*

Оина ҳамчу пушт рӯйсиёҳ
Гар будӣ, кас накардӣ эч нигоҳ. *Саноӣ*

**ЭШОН** ایشان **1.** *ҷонишини шахсии шахси сеюми ҷамъ* онҳо.

Сиёвуш чу рухсори эшон бидид,
Зи дил боз оҳи дигар баркашид. *Фирдавсӣ*

[Амир Маъсум] дод аз ниҳоди шиа берун овард ва ҳар боре қатлу ғорати эшон менамуд.
*Аҳмади Дониш*

2. дар мавриди эҳтиром барои ифодаи шахси сейуми танҳо.

Сухани эшон натиҷаи кор ва ҳол аст, на самараи ҳифз ва кол. *Аттор*

3. мулло, шайх.

Дар аснои ин зиёфат ҳазрати эшон соат ба соат ба ҳарамсарои худ медаромаданд. *Садри Зиё*

**ЭЪВИҶОҶ** *а.* اعوجاج каҷӣ, норостӣ, каҷ будан.

Мизоҷи хешро аз инҳироф ва эъвиҷоҷ масун гардонед. *Аҳмади Дониш*

**ЭЪДОМ** *а.* اعدام нест кардан, куштан, маҳв кардан, нобуд кардан.

Дар сабо кард Осафаш эъдом,
Дод ҷои дигар ба ҳастӣ ном. *Ҷомӣ*

Майли ифно ва эъдоми ӯ карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭЪЗОЗ** *а.* اعزاز ҳурмат, иззат, эҳтиром.

Амир Исмоил чун ба Бухоро расид, аҳли Бухоро истиқбол карданд ва ба эъзози тамом ӯро ба шаҳр даровcovered. *«Таърихи Наршахӣ»*

**эъзозу икром** иззату ҳурмат.

Дар боби изҳори элӣ подшоҳ ба эъзозу икроми эшон ишорат фармуд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**эъзозу эҳтиром** иззату ҳурмат.

Вақте ки мо дохили доруссалтанаи Русия шудем, бо эъзозу эҳтироми лоиқ моро қӯнуш фармуданд.
*Аҳмади Дониш*

**ЭЪЗОР** *а.* اعذار 1. узроварӣ, маъзарат хостан.

Сурати эъзор ва эътизор ба қабул мавсул гашт.
*«Илми симиё»*

2. баҳона ҷустан, баҳона кардан.

**ЭЪЛОМ** I *а.* اعلام 1. хабардор кардан, огоҳӣ додан, маълум кардан.

Аз эъломи чизе, ки напурсанд ва изҳори он чӣ ба надомат кашад, эҳтироз воҷиб.
*«Калила ва Димна»*

**эълом додан** (*ё* **кардан, намудан**) хабардор кардан, огоҳ кунондан; арз кардан.

Ӯро аз он мантиқ эълом дода, илтимос намуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Чун эълом карданд, фармуд, ки вайро дароранд.
*Авфӣ*

Чирҷис гуфт, ки ман туро эълом намудам.
*«Равзат-ус-сафо»*

**эълом сохтан** а) *ниг.* **эълом додан;** б) ошкор кардан, маълум намудан, зоҳир гардонидан.

На қуввате, ки намоям ба зулми ӯ тамкин,
На тоқате, ки бисозам ҷафои ӯ эълом. *Васлӣ*

2. ҳукм, маншури подшоҳӣ.

Эй тоза ба эъломат осори ҷаҳондорӣ,
Эй тез ба айёмат бозори ҷаҳондорӣ. *Хоқонӣ*

**ЭЪЛОМ** II *а.* آلام аламнок кардан, озор расонидан, азият расонидан.

В-ар бигӯяд касе, ки он дом аст,
Дом бахри азобу эълом аст. *Ҷомӣ*

**ЭЪЛОМНОМА** اعلام‌نامه *ниг.* **эълонномa.**

**ЭЪЛОН** *а.* اعلان ифшо, изҳор; огоҳӣ; хабар кардан, ошкор кардан.

Ҳарфҳоро ба вақти нутқу баён
Шифаҳ омад минассаи эълон. *Ҷомӣ*

**эълон додан** огоҳ намудан, маълум кардан.

Алалфавр аз пойтахти Русия эълон доданд.
*Аҳмади Дониш*

**ЭЪЛОННОМА** اعلان‌نامه хабарнома, огоҳинома.

Маҳбусон ҳам аз болои арки Бухоро ба тавассути ҷуҳудон ё дигаре эълонномa навиштанд.
*Аҳмади Дониш*

**ЭЪРОБ** *а.* اعراب 1. дуруст талаффуз кардани калимаҳо, дуруст навиштани калимаҳо; 2. ҳаракатҳо (забар, зер, пеш, сукун ва ғ.) дар охири калимаҳои арабӣ; ҳамаи ҳаракатҳои калимаҳои арабӣ.

Мусҳафи рӯяш, ки бошад аз хати райҳони сунъ,
Котиби қудрат куҷо монад ғалат эъробро. *Туғрал*

**ЭЪРОЗ** *а.* اعراض 1. ҳазар кардан, дурӣ намудан.

Чу арзи тавба кунад бар ту зоҳиди муртоз,
Ба қавли пири муғон воҷиб аст аз ӯ эъроз. *Ҷомӣ*

**эъроз кардан** (*ё* **намудан**) рӯй гардонидан, дур шудан, гурехтан.

Хубон накунанд ин қадар ҳам
Эъроз зи бандаи фидой. *Савдо*

Ҳама аз ин малик эъроз кунанд ва бад-он малик тақарруб талабанд. *Аҳмади Дониш*

2. норозигӣ, эътироз; зиддият, мухолифат.

Маълум шуд, ки рафта-рафта эърози эшон зиёда мешавад, филҳол бархостам. *Восифӣ*

**ЭЪРОЗӢ** اعراضی ҳазаркунанда; рӯгардонанда.

Гар зи ту розист дил, ман розиям,
В-ар зи ту мӯриз бувад, эърозиям. *Румӣ*

**ЭЪСОР** *а.* اعسار тангдастӣ, ниёзмандӣ, эҳтиёҷмандӣ, мӯҳтоҷӣ.

Кибари нафс он аст, ки нафс ба каромату ҳавои муболот накунад ва ба ясору эъсор илтифот накунад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ЭЪТИБОР** *а.* اعتبار 1. эътимод, бовар.

Аҳду паймони фалакро нест чандон эътибор,
Аҳд бо паймона бандам, шарт бо соғар кунам.
*Ҳофиз*

Чу ихтиёр бувад миру эътибор вазир,
Сухан намонд, сафар ихтиёр бояд кард. *Мушфиқӣ*

2. қадру мартаба; обрӯ; аҳамият.

Эй сарв, ту бо қади баландат
Дар боғ чӣ эътибор дорӣ? *Ҳофиз*

Гардуни сифла беҳунаронро ривоҷ дод,
Азбаски эътибор ба соҳибҳунар намонд. *Сайидо*

**эътибор доштан** қадру қимат доштан, арзиш доштан, ҳурмату обрӯ доштан.

Мушфиқӣ дар олами беэътиборӣ қадр ёфт,
Иззати олам ба чашми ӯ надорад эътибор.
*Мушфиқӣ*

Чун чароғи рӯз дар чашмат надорам эътибор,
Ин сазои он, ки умре поси сӯҳбат доштам. *Сайидо*

3. ибрат, намуна.

Қасд кардаам, ки ӯро адаб кунам, чунонки дигаронро эътибор бошад. *Авфӣ*

**эътибор гирифтан** а) ибрат гирифтан.

Он ҳама рафтанду мо, эй шӯхчашм,
Ҳеҷ нагрифтем аз эшон эътибор. *Саъдӣ*

Ҷаҳонро дидию фасли баҳораш
Бубину аз хазон гир эътибораш. *Ҷомӣ*

Яке гуфт: Вақт аст, эй хушьёр,
Ки гирем аз ҳоли шоҳ эътибор,
Бубинем, к-айём бо ӯ чӣ кард,
Сипеҳри каҷандом бо ӯ чӣ кард? *Ҷомӣ*

б) ба назар гирифтан, ба ҳисоб гирифтан.

Саҳву хатои банда чу гиранд эътибор,
Маънии афву раҳмати парвардигор чист? *Ҳофиз*

**эътибор кардан** а) ҳурмат кардан, эҳтиром намудан.

Дар ҳеҷ маҳфил эътиборам накарданд. *Савдо*

б) аҳамият додан ва риоя кардан.

Бисту якӯм рӯзи наврӯз кунанд ... ва кишоварзони Бухоро аз он ҳисоб нигоҳ доранд ва бар он эътибор кунанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **дидаи эътибор** чашми ибрат; чашми ҳақиқатбин.

Ҳар гули нав зи гулрухе ёд ҳамекунад, вале
Гӯши суханшунав куҷо, дидаи эътибор ку? *Ҳофиз*

Вале ҳаст дар дидаи эътибор
Тариқи ҷаҳолат ҳазорон ҳазор. *Ҷомӣ*

**ба чашми эътибор дидан** ба назари ибрат нигаристан, ибратгирона нигоҳ кардан.

Ҳин бубин, охир, ба чашми эътибор,
Инчунин даъво маяндешу маёр. *Румӣ*

**ЭЪТИБОРОТ** *а.* اعتبارات *ҷ.* **эътибор.**

Ҷисм ҳам аз танаввӯи ашкол
Васфи касрат гирифту шуд аҷсом.
Эътибороти ваҳмро бигузор,
То чу аввал намоядат анҷом. (1) *Ҷомӣ*

Эътибороти тахайюли фақру ғино дар ин мартаба номанзур аст. (2) *Бедил*

**ЭЪТИБОРӢ** اعتباری мансуб ба эътибор; ◇ **амри эътиборӣ** *фалс.* равияи фалсафӣ, ки мувофиқи он чигунагии чизҳо ва хислатҳои онҳо бе воситаи эҳсосот ва ба гумону ақидаи одамон дониста мешавад.

Ҳазрати охунд ... амри эътиборӣ будани дуньёро билкулл мӯътақид буданд, то ба ҷое, ки, масалан, ширинии қанду набот, ки амри бадеҳист, мункири он буданд. *Садри Зиё*

**ЭЪТИДОД** *а.* اعتداد **1.** ба шумор овардан, ҳисоб кардан.

Андар он каффа тарозу з-эътидод
Ӯ ба ҷои санг он гил барниҳод. *Румӣ*

2. *маҷ.* ба эътибор гирифтан, эътино намудан.

Он далели қотее буд бар фасод,
В-аз қазо ӯро накард ӯ эътидод. *Румӣ*

Ин ҳам дар маҳалли эътидод ва эътимод нест. *Аҳмади Дониш*

**ЭЪТИДОЛ** *а.* اعتدال **1.** дараҷаи миёна (на гарм ва на хунук, на тар ва на хушк, на тафрит ва на ифрот), мӯътадилӣ.

Ҳаворо диҳад эътидоле чунон,
Ки лола диҳад сангу ҷӯб арғувон. *Шодӣ*

2. баробарӣ, мувозанат; мавзунӣ, мутаносибӣ.

Ёфта аз рӯи ту маҳ равшанӣ,
Мебарад аз қадди ту сарв эътидол. *Исмат*

Не сарви чаман ба эътидолат бинам,
Не дар рухи гул таровати ёсуманат. *Мушфиқӣ*

3. ростӣ, адолат.

Дар муомилот бо ҳалқ тариқи эътидол маръӣ дорад. *Аҳмади Дониш*

◇ **эътидоли мизоҷ** ҳолати саломатӣ, ҳолати тандурустӣ, дар ҳолати мӯътадил будани сиҳҳати бадан.

Чун муҳаббат шуд эътидоли мизоҷ,
На азимат асар кунад, на илоҷ. *Саъдӣ*

Қисми аввал он чӣ ба сиҳҳати бадан ва саломати ҳавос ва эътидоли мизоҷ таъаллуқ дошта бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**эътидоли табъ** баландии табъ, мавзунӣ ва салимии табъ.

Васфи қаддашро ба мизони хирад санҷидаам,
Офарин бар эътидоли табъи мавзунам кунед. *Ҳилолӣ*

Биё, бар эътидоли табъи худ кӯш,
В-аз он ҷоми шароби ишқ кун нӯш. *Ҳозиқ*

**эътидоли** *чизеро* **бурдан** ҳолати мӯътадили чизеро вайрон кардан, ба чизе зарар расонидан, чизеро хароб кардан, халалпазир гардондан.

З-ин чаман, эй дай, мабар он эътидол,
Панҷа, эй баҳман, ба ин равза мамол. *Румӣ*

**эътидол ёфтан** ба дараҷаи матлуб расидан, пухта ва парварда гаштан.

Ба мурури дуҳур табиати маодин эътидол ёфт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**аз эътидол афтодан** аз дараҷаи миёна берун шудан.

Ҳарчанд таом хӯрад, меъда гарон нагардад ва мизоҷ аз эътидол наяфтад. *Ҷомӣ*

**аз нуқтаи эътидол удул кардан** аз ҳадди мӯътадил баромадан, аз ҳад таҷовуз кардан.

**ЭЪТИЁЗ** *а.* اعتیاض иваз, бадал.

З-ин сабаб набвад валиро эътироз,
Ҳар чӣ бистонад, фиристад эътиёз. *Румӣ*

**ЭЪТИЗОД** *а.* اعتضاد **1.** бозугирӣ, ҳамбозу шудан; *маҷ.* ёрӣ, дастгирӣ, мадад кардан.

Ба эътизоди он ҷамоат талаби тахту тоҷ дар ботини ту русух ёфта. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* такьягоҳ; ёридиҳанда, мададгор.

Сипоҳи хусрави ҷаҳонгир Пирҳусайни Саидро, ки эътизод ва истизҳори сипоҳи туркмон буд, асир ва дастгир карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭЪТИЗОЗ** *а.* اعتزاز иззат, ҳурмат, эҳтиром.

В-он қалам андар банонаш гаҳ муиззу гаҳ музилл,
Душманон з-ӯ бо мазаллат, дӯстон бо эътизоз. *Манучеҳрӣ*

**ЭЪТИЗОЛ** *а.* اعتزال гӯшанишинӣ, ҷудоӣ, узлат; **аҳли эътизол** аҳли мӯътазила, мансубони мазҳаби мӯътазила.

Бар хилофи қавли аҳли эътизол,
Ки уқул аз асл доранд эътидол ... *Румӣ*

**мазҳаби эътизол** *ниг.* **мӯътазила.**

Ӯ низ чун падар ва амми хеш мазҳаби эътизол дошт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЭЪТИЗОР** *а.* اعتذار узрталабӣ, узрхоҳӣ.

Бигзашт аз эътидол ҳама корҳои ӯ,
Қасро аз ӯ кунун тамаи эътизор нест. *Муиззӣ*

На мутеъро ҷои ифтихор аст ва на осиро маҳалли эътизор. *Аҳмади Дониш*

**эътизори муовадат** узри баргаштан, хоҳиши баргаштан.

Муовия эътизори муовадат намуд ва илтимоси сулҳ кард. *Ҷомӣ*

**ЭЪТИЗОФ** *а.* اعتزاف рӯй гардонидан; нафрат пайдо кардан.

Чун пушаймонӣ зи дил шуд бо нағоф,
З-он сипас суде надорад эътизоф. *Румӣ*

**ЭЪТИКОФ** *а.* اعتکاف ибодати доимӣ, гӯшанишинӣ барои ибодат, чилланишинӣ.

Муддате дар Сӯфиобод шайх по ба домани эътикоф кашид. «*Хизонаи омира*»

**ЭЪТИКОФНИШИН** اعتکاف‌نشین гӯшанишин, узлатӣ.

Гули раъно даруни ғунча ҳазин
Ҳамчу ман гашта эътикофнишин. *Низомӣ*

**ЭЪТИЛО(Ъ)** *а.* اعتلاء||اعتلا баланд шудан, баландӣ, улув.

Ошьёни туст арши эътило,
Чун биафтодӣ дар ин доми бало? *Румӣ*

**эътило пазируфтан** баланд шудан, боло гирифтан.

Ба ҳусни тадбир ... мизоҷи тоати Ғӯрияро ..., ки эътило пазируфта, ба ҳоли эътидол бозовард. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЭЪТИЛОЛ** *а.* اعتلال бемор шудан, иллат пайдо кардан.

Чун надонистам, ки он ғам в-эътилол
Феъли хоб асту фиреб асту хиёл ... *Румӣ*

**ЭЪТИЛОФ** *а.* ائتلاف иттиҳод, ягонагӣ, мувофиқат; унсгирӣ, улфат ёфтан; дӯстӣ.

Ин давоҳо сохт баҳри эътилоф,
Нест ин дарду давоҳо аз гизоф. *Румӣ*

Ба воситаи он қасида эътилофу имтизоҷ дар миёни он ҷамоат пайдо шуд. *Восифӣ*

**ЭЪТИЛОЪ** اعتلاء *ниг.* **эътило(ъ).**

**ЭЪТИМЕД** *а.* اعتمید *имолаи* **эътимод.**

Ҳин макун бар қавлу феълаш эътимед
К-ӯ надорад мевае монанди бед. *Румӣ*

**ЭЪТИМОД** *а.* اعتماد бовар кардан ба чизе, бовар, такья, эътибор, эътиқод; ◇ **ба эътимоди...** ба сабаби..., ба эътибори...

Кӯдакон ба эътимоди ҳилми ӯ [муаллим] илм фаромӯш карданд. *Саъдӣ*

**эътимод будан ба** (*ё* **бар**) *чизе такья* бар чизе доштан, сазовори бовар будани чизе, эътибор доштани чизе.

Дида амдан бастам аз хубон, вале
Нест чандон эътимоде бар дилам. *Ҷомӣ*

Соқӣ, ба зӯҳду тавбаи ман эътимод нест,
Май оташ аст, ин ҳама хошоку хас бувад. *Мушфиқӣ*

**эътимод кардан** (*ё* **доштан**) **ба** (*ё* **бар**) *касе, чизе* бовар кардан, итминон доштан.

Хуршоҳ ба Ҳасани Мозандаронӣ, ҳарчанд ба кенгоҷи ӯ падарашро кушта буд, эътимод натавонист кард. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Кӯшиш фурӯ гузоштан ва эътимоди куллӣ бар он кардан аз хирад дур аст. «*Нигори дониш*»

**намондани эътимод** *бар чизе* аз эътибор соқит шудани чизе, аз эътибор мондани чизе, нобовар шудан бар чизе.

Чу бар қавли султон намонд эътимод,
Далерӣ намоянд аҳли фасод. *Шодӣ*

Маро ба ваъдаи ту ҷои эътимод намонд,
Ки кору бори ту пайваста макру афсун аст. *Шоҳин*

**эътимод намудан** эътибор додан, аҳамият додан.

Эътимоде бинамову бигузар баҳри худой,
То бидонӣ, ки дар ин хирқа чӣ нодарвешам. *Ҳофиз*

**эътимод овардан** бовар кардан.

Чун мардум онҳоро намебинанд, ба шунида эътимод наёранд. *Аҳмади Дониш*

**ЭЪТИМОДУДДАВЛА** *а.* اعتمادالدوله такьягоҳи давлат, паноҳи давлат, боэътибори давлат (сифати шахси мӯътамад).

Подшоҳ эшонро бинавохт ... ва вазирро эътимодуддавлаи худ намуд. «*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

**ЭЪТИНО** *а.* اعتنا ғамхорӣ, эҳтимом; аҳамият, таваҷҷӯҳ, диққат.

Не бар ман эътимод касеро, на эътино,
Не бар ман илтифот касеро, на эътибор. *Шоҳин*

**эътино кардан** аҳамият додан, эътибор кардан, таваҷҷӯҳ намудан.

**ЭЪТИНОҚ** *а.* اعتناق дар оғӯши якдигар будан, бо ҳамдигар даст ба гардан будан, бағалгирӣ, гардан ба гардан будан.

Шаб чуник то рӯз андар эътиноқ,
Мухталиф дар сурат, аммо иттифоқ. *Румӣ*

Бо арӯси мамлакат дар мақоми эътиноқ омада, рӯзе чанд дар ҳаҷлаи шодӣ маросими домодӣ ба ҷой овард. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЭЪТИРОЗ** *а.* اعتراض **1.** эродгирӣ, нуктагирӣ, айбҷӯӣ; норозигӣ.

Ёр агар наншаст бо мо, нест ҷоиз эътироз,
Подшоҳи комрон буд, аз гадоён ор дошт. *Ҳофиз*

**2.** муқобилат, мухолифат.

Уламои зоҳири Ғазнин бар ҳаким таън карданд ва эътироз намуданд. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**ЭЪТИРОЗИДАН** اعتراضیدن мухолифат кардан.

Қасро нарасад, ки эътирозад
Дар шеваи мо ба чуну чандо. *Савдо*

**ЭЪТИРОФ** *а.* اعتراف иқрор шудан, ба гардан гирифтан, иқрор шудан ба камбудии худ ё бартарии касе, розӣ шудан ва қабул кардан; *муқобили* **инкор.**

Сангпушт гуфт: Рост мегӯӣ ва эътирофу инкори ман имрӯз як мизоҷ дорад. «*Калила ва Димна*»

Нагӯям, надонам, ки ин эътироф
Зи донони худ бувад маҳзи лоф! *Ҷомӣ*

**эътироф доштан** (*ё* **овардан**) *ба чизе* иқрор шудан ба чизе, қабул кардан ва ризоманд шудан ба чизе.

...Қ-ин ба ҷаҳли хеш дорад эътироф,
В-он кунад аз фазли худ лофу гизоф. *Шоҳидӣ*

Беҳ, ки акнун эътироф орам ба аҷз,
Наъраи иқрор бардорам ба аҷз. *Ҷомӣ*

**эътироф кардан** (*ё* **намудан**) ба гардан гирифтан, қабул кардан; розӣ шудан.

Акнун, ки ба зилли ҳимояташ даромадӣ ва ба шукри неъматаш эътироф кардӣ, чаро наздиктар наёӣ? *Саъдӣ*

В-ар худ сухани хилоф кардӣ,
Бар ҷаҳли худ эътироф кардӣ. *Ҳилолӣ*

Салоҳи ту он аст, ки ба гуноҳ эътироф намоӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**эътироф овардан** *ниг.* **эътироф доштан.**

**ЭЪТИРОФИДАН** اعترافیدن эътироф кардан, иқрор шудан.

Ба ишқи мо агар он шӯхи саркаш эътирофидӣ,
Баровардӣ зи хотир кинарову сина софидӣ. *Савдо*

**ЭЪТИСОМ** *а.* اعتصام **1.** аз гуноҳ нигоҳ доштан (худро), аз гуноҳ парҳез кардан.

Худ салоҳи аҳли олам нест андар шаръу расм,
Эътисом илло ба ҳабли тоати баъд аз салот. *Анварӣ*

**2.** чанг задан ба чизе, даст андохтан ба чизе; **3.** *маҷ.* паноҳ бурдан, ҳимояти касеро талаб кардан, паноҳбарӣ.

Арбоби мулкро ба паноҳи ту эътисом,
В-асҳоби ҷоҳро ба ҷаноби ту илтиҷо. *Исмат*

Иброҳим Тӯқтемур ... баъд аз инҳизом бар Ҷаҳоншоҳ эътисом намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭЪТИСОФ** *а.* اعتساف **1.** ситам кардан, зулм намудан.

Дасти эътисоф дар оғӯши якдигар карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Сабуктакин дар тамҳиди бисоти адлу дод муболаға фармуда, асоси зулму эътисоф мунҳадим сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** аз роҳи рост берун шудан.

Ҳукме, ки дар ҳаққи вай меравад, бояд ки ... аз ҷоддаи инсоф ба ҷониби ҷавру эътисоф моил ва мунҳариф нагардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЭЪТИҚОД** *а.* اعتقاد бовар, ақида доштан, яқин доштан.

Рақиб озодагонро мӯътақид нест,
Ки бо дарвеш андак эътиқод аст. *Камоли Хуҷандӣ*

Моему нақши пои ғизолону қайди ишқ,
Натвон зи даст силсилаи эътиқод дод. *Мушфиқӣ*

**эътиқод доштан** бовар доштан, пиндоштан, яқин кардан.

Эътиқод надоранд, ки ғайри замини эшон замине бошад. *Аҳмади Дониш*

**ЭЪТИҚОДНОМА** اعتقادنامه номаи боварӣ; навиштае, ки дар он эътиқоди касе баён шудааст.

Чун шуд ин эътиқоднома дуруст,
Бозгардам ба кору бори нахуст. *Ҷомӣ*

**ЭЪТО** *а.* اعطا ато кардан, бахшиш.

Агар шахс тааллул варзад дар эъто, бояд ки базаҳкор шавад. *Аҳмади Дониш*

**ЭЪТОҚ** *а.* اعتاق озод кардан, раҳоӣ додан (ғуломро).

Риқоби моро ба эътоқи эшон дар рибқаи убудият орад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭЪҶОБ** *а.* اعجاب **1.** тааҷҷуб, ҳайрат.

Чун Димна аз ин сухан фориғ шуд, эъҷоби шер бад-ӯ зиёдат гашт. *«Калила ва Димна»*

**2.** такаббур, ғурур, худбинӣ.

Сар пур аз кибру дил пур аз эъҷоб,
Рӯй дар халқу пушт бар меҳроб. *Ҷомӣ*

Моро ҳамеша эъҷоби ту ... маълум буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**3.** шавқу завқ, шодӣ, хурсандӣ.

Шоир шеъри худро дӯсттар дорад ва эъҷоби ӯ ба он беш аз дигарон бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ЭЪҶОЗ** *а.* اعجاز **1.** ба аҷз овардан, оҷиз гардонидан; **2.** *д.* кори ҳайратовар ва аз одат берун, ғайри одат, мӯъҷиза (ки гӯё пайғамбарон ба амал меовардаанд).

Муждаи васли ту кори сад Масеҳо кард, лек
Дар забонат зинда кардан мурдаро эъҷоз нест. *Махфӣ*

**эъҷози Масеҳ** *д.* мӯъҷизаи Исо, ки гӯё бо дамидани нафас мурдаро зинда мекардааст.

Чи ҷои сеҳру эъҷози Масеҳ аст,
Ҳаёти мо зи гуфтори фасеҳ аст. *Ҳилолӣ*

**ЭЪҶОЗНАВИС** اعجازنویس нависандаи эъҷоз, мӯъҷизанавис, шоире, ки шеъри аҷиби ҳайратовар мегӯяд.

Эй хомаи ту ҳикмати эъҷознавис,
Ҷуз ту набувад ҳеҷ касе сознавис. *Ҳоҷӣ*

**ЭҲДАЛҲУСНАЙН** *а.* احدی‌الحسنین яке аз ду некӯӣ, яке аз ду хубӣ.

Сари мор бар дасти душман бикӯб, ки аз эҳдалҳуснайн холӣ набошад. *Саъдӣ*

Мо дар миёни эҳдалҳуснайнем, ки он зафар аст ё шаҳодат ва ҳар ду сурат матлуб ва марғуби мост. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲДО** *а.* احدی *муаннаси* **аҳад; эҳдо ва ситтина** яку шаст.

Хост, ки дар тосеи муҳаррами санаи эҳдо ва ситтина он муҳимро файсал диҳад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲДОС** *а.* احداث аз нав сохтан; ба вуҷуд овардан, падид кардан, эҷод намудан, бино кардан.

Аз он вилоят ... русуму қавоид дар ҳар аҳде эҳдос карда буданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Гуфтанд: Ин чӣ дину мазҳаб аст, эҳдос кардай? *«Равзат-ус-сафо»*

Қалъаи Ихтиёриддин(ро), ки дар Ҳирот эҳдоси Малик Фахриддин буд, ... муҷаддадан ба зинати тамом иморат кард. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ЭҲЗОН** *а.* احزان андӯҳгин кардан, ғамгин намудан; **кулбаи эҳзон** хонаи ғам, манзили андӯҳ, ғамхона.

Юсуфи гумгашта бозояд ба Канъон, ғам махӯр,
Кулбаи эҳзон шавад рӯзе гулистон, ғам махӯр. *Ҳофиз*

**ЭҲЗОР** *а.* احضار ҳозир кардан, ҳозир гардонидан.

Шер ... ба эҳзори лашкар амр фармуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳорунаррашид ба эҳзори ӯ ишорат кард, Абӯюсуф ҳозир шуд. *«Ҳористон»*

**ЭҲКОМ** *а.* احکام маҳкам кардан, устувор намудан.

[Ӯ] эҳкоми қилоъ ва бора ва дарвозаҳо мекард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ЭҲЛОҚ** *а.* اهلاک ҳалок кардан, нест гардонидан, нобуд сохтан.

Малик гуфт: ... Дасти махлуқ аз эҷоду эҳьё қосир аст, эҳлоку ифно ҳам аз ҷиҳати вай мутааззир бошад. *«Калила ва Димна»*

Султонро бар эҳлоку эъдоми ӯ тарғибу таҳрис менамуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲМОД** *а.* احماد ба ситоиш расондан, писандида кардан; ситоиш ва таҳсин гуфтан.

Ӯро бад-ин сухан эҳмод арзонӣ дошт. *Авфӣ*

**ЭҲМОЛ** *а.* اهمال **1.** ғафлатварзӣ, бепарвоӣ, саҳлангорӣ.

Эй, ки ангуштнамоӣ ба карам дар ҳама шаҳр,
Ваҳ, ки дар кори ғарибонт аҷиб эҳмолест. *Ҳофиз*

Абӯмусо ба сухани эшон илтифот накарда эҳмолу иғфол варзид. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** таъхир, фурӯгузорӣ.

Биёр, соқӣ, қадаҳро, чӣ ҷои эҳмол аст,
Ба раҳни бода диҳам хирқаву мусаллоро. *Туғрал*

**3.** сустӣ, танбалӣ, беҳавсалагӣ.

Сабаби эҳмоли сипоҳ дар маъракаи корзор аз он буд, ки ... мавоҷиби куллӣ намерасид. *Аҳмади Дониш*

**эҳмол кардан** (**ё намудан**) сустӣ намудан, танбалӣ кардан, саҳлангорӣ кардан, бепарво шудан.

Ҳар ҷонваре, ки дар ин корҳо эҳмол намояд, аз истиқомати маишат маҳрумояд. *«Калила ва Димна»*

Забон кардӣ агар дар нола эҳмол,
Дилаш бар лаб давидӣ ҳамчу табҳол. *Нозим*

**эҳмолу имҳол варзидан** сустӣ кардан ва ба таъхир андохтан.

Дар амри ҳарб эҳмолу имҳол меварзид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲРОЗ** *а.* احراز ба даст овардан, ба даст даровардан, гирифтан; ноил шудан, комьёб шудан.

Ба шуғле андак моли бисьёр эҳроз мекунад. *Авфӣ*

Фақир ... баъди эҳрози ин саодат ба мулки Дакан афтод. *«Хизонаи омира»*

**ЭҲРОМ** I *а.* احرام **1.** *д.* як муддати муайян пеш аз зиёрати Каъба барои худ ҳаром гардонидани баъзе чизҳои ҳалол аз қабили истеъмоли хушбӯиҳо, ислоҳи риш ва ғ; дар вақти ҳаҷ дар ҳудуде, ки муқаддас шуморида шудааст, пӯшидани порчаи сафеди нодӯхта.

Яъне ту, ки Каъбаи умедӣ,
Эҳроми маро ба худ гузидӣ. *Шоҳин*

**эҳром гирифтан** маросими эҳром ба ҷо овардан.

Чун ба оби Ироқ омада буд, эҳром гирифт. *«Таърихи Табарӣ»*

Чун ҳамехостӣ гирифт эҳром,
Чӣ ният кардӣ андар он таҳрим? *Носири Хисрав*

**2.** *маҷ.* қасд, ният, оҳанг.

Чун ҳавас пеши ту маҳрам мани маҳрум, ки нест,
Бодро заҳраи эҳроми ҳарими ҳарамат. *Ҷомӣ*

**эҳром (бар)бастан** а) маросими эҳром ба ҷо овардан.

Ин гуфту зи ҷои хештан ҷаст,
Эҳроми тавофи Каъба барбаст. *Шоҳин*

б) *д.* намоз ният карда «оллоҳу акбар» гуфтан.

[Гурба] бар пой рост истода рӯй ба меҳроб овард ва эҳром баста мутаваҷҷеҳи адои маросими ниёз шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар даруни Каъба гар банди ту эҳроми намоз,
Тоқи абрӯи бутон меҳробҳо хоҳад шикаст. *Махфӣ*

в) қасд кардан, оҳанг(-и чизе) кардан, майл кардан.

Қ-аз дарди сари халифа растам,
В-эҳроми диёри ёр бастам. *Ҷомӣ*

Гар ба ин азм бастан аст эҳром,
Аввал аз умр гир фоли давом. *Бедил*

**ЭҲРОМ** II *а.* اهرام пир ва суст гардидан.

**ЭҲРОМБАНД** احرامبند касе, ки маросими эҳром ба ҷо меоварад; *ниг.* **эҳром** I 1.

Тароват, ки аз ҷон хавоҳоҳи туст,
Зи эҳромбандони даргоҳи туст. *Калим*

**ЭҲРОМӢ** احرامی матои нодӯхтаи сафед, ки ҳоҷиён дар вақти ҳаҷ мепӯшанд; *ниг.* **эҳром** I 1.

Маҳрами кӯи ту то ҳар рӯз гардад офтоб,
Аз ду субҳаш осмон сомони эҳромӣ кунад. *Мӯҳсини Таъсир*

**ЭҲРОҚ** *а.* احراق сӯхтан; сӯзиш; сӯхтор.

Аз мамарри бухорӣ оташе дар саҳни хона афтод ва андак эҳроқе рӯй намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Балки эҳроқ ҳам дар оташ баъд аз муҷоварат ва мубошират бо ҷисм пайдо гардад. *Аҳмади Дониш*

**ЭҲСО(Ъ)** *а.* احصا‖احصاء **1.** шумор, шумурдан, шуморидан, ҳисоб кардан.

Баромад сипоҳе чу мӯру малах,
Дар эҳсои эшон муҳандис карах. *Шодӣ*

**эҳсо кардан** шумурдан, шумор кардан, ҳисоб кардан.

Нусхаи девони ҳуснатро чӣ сон эҳсо кунам,
Гар ҷаҳон дафтар шавад, васфи ту н-ояд дар ҳисоб. *Туғрал*

**аз эҳсо берун будан** дар ҳисоб нагунҷидан, аз ҳадду андоза зиёд будан.

Ҷавоҳиру дурру лаолӣ низ аз ҳайизи эҳсо берун буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз эҳсои** *чизе* **оҷиз будан** шумурда натавонистан, аз фаровонӣ ба ҳисоб гирифта натавонистани чизе.

Қирғизу қазоқ он ашъёро, ки муҳосиби ваҳму хаёл аз эҳсои он оҷиз буд, омада соҳибӣ карданд. *Аҳмади Дониш*

**аз сарҳадди эҳсо мутаҷовиз будан** аз андоза берун будан, аз ҳисоб берун будан.

Шиддати таволии оломи иштиёқ аз сарҳадди эҳсо мутаҷовиз аст. *«Илми симиё»*

2. *маҷ.* қудрат, тавоной.

Оҷиз аз теъдоди эҳсои камоли ӯст ақл,
Анҷуми гардун шумӯрдан кай тариқи аъвар аст. *Фонӣ*

**ЭҲСОД** *а.* احصاد **1.** даравидан ва ҷамъоварии ғалла; **2.** *маҷ.* ба даст даровардан, соҳибӣ кардан.

Абулҷаъфари Абулҳасибро ҷиҳати забти амвол ва эҳсоди ғаноим ... фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲСОН** I *а.* احسان **1.** некӯӣ, лутфу марҳамат.

Шеъри Ҳофизро, ки яксар мадҳи эҳсони шумост,
Ҳар куҷо бишнидаанд, аз лутф таҳсин кардаанд. *Ҳофиз*

Ҳар кас аз ёри худ эҳсону вафо меҷӯяд,
Ёри бадхӯи ҷафокори маро дидӣ? — Не. *Савдо*

2. карам, ато, *бахшиш.*

Малик гуфт: ... инъому эҳсони ман ҳадамро мабзул (аст). *«Калила ва Димна»*

Дукони ӯ кушода хони эҳсон,
Расонда ошиқонро бар лаби нон. *Сайидо*

3. нозу неъмат.

Нахӯрад кас зи суфраву хонат
То зи баҳри наволи эҳсонат. *Ҷомӣ*

Шеъри Шоҳин шӯҳра з-он рӯ дар маломат гаштааст,
Қ-аз намакпарвардагони суфраи эҳсони туст. *Шоҳин*

**ЭҲСОН** II *а.* احصان зан гирифтан, зандор шудан.

**ЭҲСОС** *а.* احساس ба воситаи яке аз ҳисҳои панҷгона дарьёфт намудани чизе, ҳис кардан, пай бурдани чизе ба воситаи бӯиш, шунид, соиш, чашиш ва ё биниш; ҳис, фаҳм.

Қассоб ... дар роҳ ҳаракати чизе аз даруни сабӯ эҳсос намуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Сарроф агар надорад эҳсос,
Бинҳад ба зуҷоҷа ҳукми алмос. *Шоҳин*

**ЭҲСОЪ** *а.* احصاء *ниг.* **эҳсо(ъ).**

**ЭҲТИДО(Ъ)** *а.* اهتدا||اهتداء **1.** роҳи рост ёфтан; **2.** роҳнамой, ҳидоят, роҳбарӣ.

Чун шуморандам аминулмуқтадо,
Сар ниҳандам ҷумла, ҷӯянд эҳтидо. *Румӣ*

**ЭҲТИЁЛ** *а.* احتيال фиреб кардан, ҳила ва макр намудан.

Ҳайбати ӯ дасти маккорону мӯҳтолон бибаст,
Қас наёрад гашт акнун гирди макру эҳтиёл. *Муиззӣ*

Вазир бар тазвиру таснифи мансубаи эҳтиёл иштиғол менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲТИЁТ** *а.* احتياط **1.** бо устуворӣ коре кардан; оқибатандешӣ, дурандешӣ; *кори ботадбир, кори бомулоҳиза.*

[Подшоҳ] фармуд, то эҳтиёт карда дар мавозеи зарурӣ милҳо ба сангу гаҷ бисозанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Лек шарт аст лозими тадбир,
Ки аз он эҳтиёт нест гузир. *Бедил*

2. *маҷ.* бо ҷустуҷӯ аз назар гузарондан.

Бӯсаҳл роҳи Хоразм фурӯ гирифта буд ва номаҳо мегирифтанд ва эҳтиёт ба ҷо меоварданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Муридон ... ба тафаҳҳус ва талаб машғул шуданд, то ба ҳадде ки вайронаҳо ва ҳиёзи Бағдодро эҳтиёт карданд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

3. муҳофизат, нигаҳдорӣ.

Султон эҳтиёти мулк ва салоҳи вақт дар он дид. *«Тарҷимаи Яминӣ»*

4. ҳазар кардан.

Ҳазрати охунд ... ба эҳтиёти тамом, ба ҳазор тарсу ларз ... ба гуфтани дарс машғул шуданд. *Садри Зиё*

**ЭҲТИЁТКОР** احتياط كار оқибатандеш, хушьёркор, мулоҳизакор.

**ЭҲТИЁҶ** *а.* احتياج ҳоҷат, ҳоҷатмандӣ, мӯҳтоҷӣ, ниёзмандӣ.

Офарин бар ибораи ту, Камол!
Худ туро эҳтиёҷи таҳсин нест. *Камоли Хуҷандӣ*

Нозанинон саркашу мо дар мақоми эҳтиёҷ,
Ҷои он дорад, к-аз эшон нозу истиғно кашем. *Ҳилолӣ*

**эҳтиёҷ афтидан** мӯҳтоҷ шудан, ҳоҷатманд гаштан.

Шарифро ба хасис эҳтиёҷ меафтад,
Ки барги коҳ бувад дорӯи паридани чашм. *Соиб*

**эҳтиёҷ доштан** ҳоҷатманд будан, талабгор будан.

Бар ҳар даре, ки мераваму ҳалқа мезанам,
Он хона эҳтиёҷ надорад ба посбон. *Сайидо*

**эҳтиёҷ пайдо кардан** мӯҳтоҷ шудан.

*Марди бадахлоқи исрофкор ба маблағе эҳтиёҷ пайдо карда, барои ахзи маблағе аз нақда фурсате тоиб шуд. Садри Зиё*

**ЭҲТИЗОЗ** *а.* اهتزاز **1.** ҷунбиш, ларзиш (мас. ларзиши барги дарахт аз вазидани бод).

Дасти сахои туст ба исори симу зар
Аз эҳтизози бод чу нахли шукуфадор. *Шоҳин*

2. *маҷ.* хушҳолӣ, шодмонӣ, хурсандӣ, шавқу завқ.

Симурғ ба эҳтизози тамом қадами нашот дар кор ниҳод. *«Калила ва Димна»*

Эҳтизозе зи пайкараш ҷӯшид,
Ки ҷаҳонро ба ваҷди дил пӯшид. *Бедил*

**эҳтизоз намудан** хушҳолӣ кардан, хурсанд шудан.

Ӯро дар канор гирифт ва ба дидани ӯ эҳтизоз намуд. *Авфӣ*

**ба эҳтизоз даромадан** хушҳол шудан, шодмон гардидан.

Ақдас ... аз истимоъи байт ... ба эҳтизоз даромад ... ва сила марҳамат фармуд. *«Хизонаи омира»*

3. изҳори таҳсину офарин бо ҳаракат ва ишорат.

Қабули шеъри ман андар ҷаҳон аз он қибал аст,
Ки аз ту шеъри маро эҳтизозу таҳсин аст. *Муиззӣ*

**ЭҲТИЗОЛ** *а.* اهتزال харобӣ, сустӣ, заифӣ.

Афросиёбро маоли ҳол ба ихтилолу эҳтизол кашид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲТИЗОР** *а.* احتضار расидани аҷал; **ҳолати эҳтизор** ҳолати мурдан, лаҳзаи ҷонканӣ.

Волеҳ ... дар марази мавт қариб ба ҳолати эҳтизор дар фикри шеър рафт. *«Хизонаи омира»*

**қайди эҳтизор** *ниг.* **ҳолати эҳтизор.**

Халқест аз фироқи ту дар банди ифтироқ,
Ҷамъест дар ҳузури ту дар қайди эҳтизор. *Шоҳин*

**ЭҲТИКОР** *а.* احتکار ба нархи арзон харида ҷамъ кардани ғалла дар анборҳо бо мақсади қимат фурӯхтан; аллофӣ, ҳаннотӣ дар харидуфурӯши ғалла.

Элчиён аз девони аъло ҷиҳати таҳқиқи анборҳо ва гӯшмолии эҳтикор рафтанд. «*Равзат-ус-сафо*»

Агар зоҳир мешуд, ки яке аз сипоҳиён эҳтикор кардааст, он ғалларо дохили ғаллоти подшоҳӣ мекарданд. «*Таърихи Фаришта*»

**ЭҲТИЛОМ** *а.* احتلام нутфа рехтан дар ҳолати хоб, ки яке аз нишонаҳои балоғат аст, «шайтон задан», шайтонӣ шудан.

Булуғро се нишон аст: якӯм — понздаҳсолагӣ, дуввӯм — эҳтилом, севвӯм — баромадани мӯи пеш. *Саъдӣ*

**ЭҲТИМО(Ъ)** *а.* احتما||احتماء парҳез кардан, худдорӣ кардан аз чизе.

Шабаке чанд иҷтиноби шароб,
Рӯзаке чанд эҳтимои таом. *Анварӣ*

**эҳтимо кардан** парҳез намудан, ҳазар кардан, дурӣ ҷустан аз чизе.

Эҳтимо кун, эҳтимо з-андешаҳо,
З-он ки шеронанд дар ин бешаҳо. *Румӣ*

**ЭҲТИМОЛ** *а.* احتمال **1.** ба ногуворие бардошт кардан, таҳаммул, сабру тоқат.

Тарки эҳсони хоҷа авлотар,
К-эҳтимоли ҷафои баввобон. *Саъдӣ*

*Ҳофиз, макун шикоят,* гар васли ёр хоҳӣ,
З-ин пештар биёяд бар ҳаҷр эҳтимоле. *Ҳофиз*

**эҳтимоли** *чизе* **кардан** (*ё* **овардан**) бардошт кардан ба ногувории чизе, тобу тоқат овардан ба чизе, ки мувофиқи табъ нест; тоқат кардан.

Эҳтимоли ин мазаллат натавонистанд кардан. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Ҳар маркаб эҳтимоли рукуби ӯ [Кайковус] наовардӣ. «*Равзат-ус-сафо*»

**2.** гумон, занн; **эҳтимол дорад, ки...** мумкин аст, ки ...; шояд ки ...; аҷаб нест, ки ...

Эҳтимол дорад, ки агар ба саодати пойбӯсии вай мушарраф шавем, қалами афв бар гуноҳи мо кашад. «*Фатҳнома*»

**ЭҲТИМОЛОТ** *а.* احتمالات *ҷ.* **эҳтимол.**

Бо вуҷуде ки шакл муштарак аст,
Эҳтимолоти маънавӣ маҳак аст. (2) *Бедил*

**ЭҲТИМОМ** *а.* اهتمام **1.** саъю кӯшиш ва ҳиммату ғамхорӣ ба кор бурдан; ғамхорӣ, таваҷҷӯҳ.

Аморати шуаро бо ҳазор хилъати хуб
Ба эҳтимоми ту додаст, шаҳриёр, маро. *Муиззӣ*

Беҳтарини дӯстон он аст, ки ... ҷамоате аз ҳамдамон дар сояи эҳтимоми ... ӯ рӯзгор гузаронанд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**2.** муҳофизат, нигаҳбонӣ.

Дар канафи ҳимояту эҳтимоми Носириддин гурехт. «*Равзат-ус-сафо*»

Амири мазкур вазири худро дар боби эҳтимому риояти хотири гиниролӣ сафир таъкидоти бисёр кард. *Садри Зиё*

**3.** идоракунӣ, назорат, саркорӣ.

Малик Юсуф, эй Ҳотами Тай ғуломат,
Мулуки ҷаҳон ҷумла дар эҳтимомат. *Анварӣ*

**эҳтимом доштан** а) саъю кӯшиш намудан.

Рӯзу шаб дошт эҳтимоми тамом,
Ки кунад имтиҳони он ду ғулом. *Ҷомӣ*

б) муҳофизат намудан, назорат кардан.

Муддатест, ки дар камини инҳо мебошам, аммо ғуломи зирак чандон эҳтимом дорад, ки мақсуд барнамеояд. «*Нигори дониш*»

**эҳтимом кардан** (*ё* **намудан**) а) саъю кӯшиш намудан.

Равӣ роҳи хушнудияш субҳу шом,
Ба касби ризояш кунӣ эҳтимом. *Ҷомӣ*

Ҳарчанд Ибни Зиёд эҳтимом намуд, пай ба манзили Муслим ибни Ақил набурд. «*Равзат-ус-сафо*»

б) назорат кардан, муҳофизат намудан; чора ва тадбир андешидан.

Чун бубинӣ донае, ёд ор дом,
Мурғи зирак бош, мекун эҳтимом. *Шоҳидӣ*

**ЭҲТИМОЪ** *а.* احتماء *ниг.* **эҳтимо(ъ).**

**ЭҲТИРОЗ** *а.* احتراز **1.** худдорӣ намудан, парҳез кардан, канорагирӣ.

Дар маҳофил хомӯширо шиор сохтан ва аз эъломи чизе, ки напурсанд ва изҳори он ҷӣ ба надомат кашад, эҳтироз воҷиб ва лозим. «*Калила ва Димна*»

**эҳтироз кардан** (*ё* **намудан**) парҳез намудан, худро дур нигоҳ доштан.

Аз он ҷиҳат мардум эҳтироз ва иҷтиноб аз мусоҳибати ӯ менамуданд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Аз кибру нахват эҳтироз кунад ва мутавозеу ҳалим бувад, на чандон ки ҳар ноаҳле ҳуҷумовар шавад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* хавф, тарс, бим.

Хорбун пиндошт: Эҳтирози вай [шутур] аз захми синони ӯст ва иҷтиноби вай аз тезии дандони ӯ. *Ҷомӣ*

**ЭҲТИРОМ** *а.* احترام хурмат, иззату икром.

Мизбон пай ба ҳоли меҳмон бурд,
Роҳи икрому эҳтиром сипурд. *Ҷомӣ*

Вақте ки мо дохили доруссалтанаи Русия шудем, бо эъзозу эҳтироми лоиқ моро қӯнуш фармуданд. *Аҳмади Дониш*

**ЭҲТИРОС** *а.* احتراس нигаҳдорӣ, худро мудофиа кардан.

Дигаре аз мавзеи эҳтирос ғоиб буд ва сазовори итоби замона. «*Равзат-ус-сафо*»

**ЭҲТИРОФ** *а.* احتراف соҳиби касб шудан, ҳунарманд шудан; ҳунармандӣ, пешаварӣ.

Эй басо шӯхон зи андак эҳтироф
З-он шаҳон н-омӯхта ҷуз гуфту лоф. *Румӣ*

**ЭҲТИРОҚ** *а.* احتراق **1.** сӯхтан, сӯзиш; оташ гирифтан, даргирифтан.

Ту даруни хона аз буғзу нифоқ
Менабинӣ ҳоли ман дар эҳтироқ. *Румӣ*

**2.** *нуҷ.* ниҳон шудани ҳар яке аз панҷ сайёра (Уторуд, Зӯҳра, Миррих, Муштарӣ ва Зуҳал) ба сабаби ҷамъ шудани онҳо дар як бурҷ дар зери нури Офтоб.

Ахтаронанд аз вароӣ ахтарон,
К-эҳтироқу наҳс набвад андар он. *Румӣ*

**ЭҲТИСОБ** *а.* احتساب **1.** шумурдан, ҳисобгирӣ, ба ҳисоб гирифтан.

Даврон маро ба хуш наовард, Сайидо,
Шуд ҳастиям зиёда аз ин эҳтисобҳо. *Сайидо*

**эҳтисоб кардан** *чизеро аз чизе* беҳтар донистан чизеро аз чизе.

Эй хоҷа, эй, ки ноқиди тақдир дар азал
Зоти туро зи ҷумла ҷаҳон эҳтисоб кард.
*Убайди Зоконӣ*

**2.** *маҷ.* манъи корҳои ғайришаръӣ, аз корҳои хилофи шариат манъ кардан.

З-он ки дорад бефасоду беҳнёнат мулки хеш,
Мӯҳтасиб дар мулки ӯ шуд бениёз аз эҳтисоб. *Муиззӣ*

Макун, зоҳид, зи тавфи Каъбаи дайр эҳтисоби ман,
Парастиш мекунам ҳар ҷо, ки бинам ҷилвазори ӯ.
*Ҳоҷӣ*

**3.** *маҷ.* ҷазо, чораи сахт.

Рӯй бад-он мавзеъ ниҳод, то эҳтисоби эшон бифармояд. *Авфӣ*

Аз бими эҳтисоби ту дар пардаи ифоф
Пӯшидааст чеҳраи худ з-одамӣ парӣ. *Исмат*

**4.** фармонбардорӣ, сарҳамӣ, мутеъ будан.

Макри шайтон аст таъҷилу шитоб,
Лутфи раҳмон аст сабру эҳтисоб. *Румӣ*

**ЭҲТИСОБИЁТ** *а.* احتسابيات *шаклан ҷамъ* ҳисобот, дафтари ҳисобот, дафтари ҳисобу китоб.

Иттифоқан деҳе хароб гардад, бад-он баҳона изъофи мутаваҷҷеҳоти он ҷо ба девони бузург тақрир кунанд ва дар эҳтисобиёт нависанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЭҲТИШОМ** *а.* احتشام **1.** соҳиби ҳашамат ва шукӯҳ будан.

Вақти дам оҳангар ар пӯшид далқ,
Эҳтишоми ӯ нашуд кам пеши халқ. *Румӣ*

Волии Мисри ҷалолу эҳтишом
Буд, аз он рӯ Юсуфаш карданд ном. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* кибру ғурур, калонгирӣ, худписандӣ.

Сараш холӣ аз ақл, пур з-эҳтишом,
Шикам фарбеҳ аз луқмаҳои ҳаром. *Саъдӣ*

**ЭҲТИҚОН** *а.* احتقان *тиб.* имола кардан, ҳуқна кардан, шустану тоза кардани рӯдаҳо, клизма кардан.

Гуфт: Марг бар ман осонтар аз эҳтиқон аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲТИҶОБ** *а.* احتجاب дар парда шудан, пинҳон шудан, рӯйпӯш шудан, махфӣ шудан.

З-офтоб ар кард хаффош эҳтиҷоб,
Нест маҳҷуб аз хаёли офтоб. *Румӣ*

**ЭҲТИҶОМ** *а.* احتجام *тиб.* ҳаҷомат кардан, ба воситаи шох аз байни ду шонаи тахтапушт хун гирифтан, хуни ҳаром гирифтан.

Тифл метарсад зи неши эҳтиҷом,
Модари мушфиқ дар он ғам шодком. *Румӣ*

**ЭҲТИҶОҶ** *а.* احتجاج **1.** ҳуҷҷатоварӣ, далеловарӣ, барои исботи чизе далел овардан.

Мирзо арз кард, ки эҳтиёҷ ба эҳтиҷоҷ нест.
*«Оташкада»*

**2.** барои исботи даъво мунозира намудан.

[Осия] бо Фиръавн ... дар нубуввати Мусо ва Ҳорун эҳтиҷоҷ намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЭҲЬЁ(Ъ)** *а.* احيا‖احياء **1.** аз нав зинда гардонидан, ҳаёт бахшидан.

Малик гуфт: ... Дасти махлуқ аз эҷоду эҳьё қосир аст. *«Калила ва Димна»*

Дар фани эҳьё зи шарми аҷз наншинад дигар,
Гар Масеҳо бишнавад оини эъҷози туро. *Туғрал*

**2.** зиндагонӣ, ҳаёт.

Чун дод баҳори карамаш муждаи эҳьё,
Сад нақши бадеъ аз кафи хок омада пайдо. *Исмат*

**эҳьё кардан** а) зинда кардан, ҷон бахшидан.

Ҷон рафт дар сари маю Ҳофиз ба ишқ сӯхт,
Исодаме куҷост, ки эҳьёи мо кунад. *Ҳофиз*

б) *маҷ.* ба вуҷуд овардан, обод кардан.

Боғе, ки падари ту эҳьё карда ва он гӯристоне буд ... *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

в) *маҷ.* равнақ додан, ривоҷ додан.

Ин кас бояд, ки афзали он ҷамъ ва акмали он вақт бувад, то ин шариатро эҳьё кунад. *Низомии Арӯзӣ*

**ЭҶ** ایج *ниг.* **эҷ.**

**ЭҶОБ‖ИҶОБ** *а.* ایجاب **1.** воҷиб ва зарур гардонидан, қабул кардан.

Бар тану дилу ҷонт бод эҷоб,
Ҳар чӣ андар ҷаҳон ба хайру дуост. *Муиззӣ*

**2.** собит гардонидан, исбот намудан; **3.** *таър.* ақди муомила, ақди қабул, мас. дар вақти никоҳ.

Чу соат бо саодат ҷуфт гардид,
Ба иқболи қабул эҷоб кӯшид. *Ҳозиқ*

**ЭҶОБАН** *а.* ایجابا қабулкунон, ба таври итоат.

**ЭҶОБӢ** ایجابی мусбат.

Бар ду қисм аст амр, агар ёбӣ:
Амри эҷодӣ асту эҷобӣ. *Ҷомӣ*

**ЭҶОД** *а.* ایجاد **1.** ба вуҷуд овардан, пайдо кардан, офаридан.

Паймонае, ки бода надорад — шикастанист,
Дасте, ки нест масдари эҷод — бастанист! *Сайидо*

**2.** пайдоиш, офариниш.

Куҳан гашта сад даҳр буньёди ӯ,
Зи ёди замон рафта эҷоди ӯ. *Савдо*

**эҷод кардан** пайдо намудан, ба вуҷуд овардан, буньёд намудан.

Аз ҳаво мавҷи реша берун дод,
То кунад наҳли тозае эҷод. *Бедил*

Он қадарҳо шахси ман маъдуми мутлақ нест, нест,
Гар яке оина бардоранд, эҷодам кунанд. *Шоҳин*

**ЭҶОДӢ** ایجادی офаридашуда, буньёдьёфта, ба вуҷуд овардашуда.

Бар ду қисм аст амр, агар ёбӣ:
Амри эҷодӣ асту эҷобӣ. *Ҷомӣ*

**ЭҶОЗ** *а.* ایجاز кӯтоҳӣ, ихтисор дар сухангӯӣ, мухтасарбаёнӣ.

Ба ду ҳарф аз барои як эҷоз,
Се сухан гӯям аз барои ниёз. *Саноӣ*

Фузало донанд ва булағо шиносанд, ки ин калимот дар боби эҷозу фасоҳат ҷӣ мартаба дорад.
*Низомии Арӯзӣ*

# Ю

**Ю** харфи сию дуввӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Дар навишти алифбои арабии тоҷикӣ ҳарфи **ю** дар аввали калимаҳо ба ҷои таркиби ду ҳарфи алифбои арабии тоҷикӣ: ёи пешдор (ба замма) ва вов, инчунин ба ҷои ён пешдор навишта мешавад, мас. 'юз — یوز', 'Юнон—یونان'.

**ЮБА** یوبه орзу, хоҳиш, ҳавас, иштиёқ.

Чу маро юбаи даргоҳи ту хезад, чӣ кунам,
Раҳе омӯз раҳирову аз ин ғам бираҳон. *Фаррухӣ*

Юба сафар гирад бо пои ланг,
Сабр фурӯ афтад дар чоҳи танг. *Румӣ*

**ЮБС||ЯБС** *а.* یبس хушк шудан.

В-ар кунам андар сақоят ман даранг,
Мешавад аз юбс кори заръ танг. *Румӣ*

**ЮБУСАТ** *а.* یبوست **1.** хушкӣ, беобӣ.

Гарчи дар хушкӣ ҳазорон рангҳост,
Моҳиёнро бо юбусат ҷангҳост. *Румӣ*

Замини Макка дар юбусат ва ... ҳарорат буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** қабзият.

Сабаби хушкии мизоҷи ин қавм, он чӣ дарьёфта шуд, ин аст, ки мадори ғизо ... аз хориҷ ҳам равған дохил намесозанд, ки юбусати он рафъ созад. *«Хизонаи омира»*

Дар мизоҷи баъзе оташ ғолиб буда ва дар баъзе ҳаво ва дар баъзе рутубат ва дар баъзе юбусат. *Аҳмади Дониш*

**ЮЗ** یوز **1.** саги шикорӣ.

Ҳамебуд Бандуй баста чу юз
Ба зиндони Баҳром ҳафтод рӯз. *Фирдавсӣ*

Арғун ... бар дасти ӯ ҷиҳати Қунқуртой ду қилода юз бифиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** ҳайвони даррандаест хурдтар аз паланг, ки барои шикор дастомӯз мекунанд.

На юзонро суви гӯрон давонам,
На бозонро суви кабкон паронам. *Фахриддини Гургонӣ*

Ҳамон нофаи оҳувон мушк баст,
Магар чангу дандони юзон шикаст. *Низомӣ*

◇ **юзи зулмандеш** *кинояаз* шаб.

Ғизоли Чин кашид аз шох ханҷар,
Ки буррад юзи зулмандешро сар. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЮЗА I** یوزه бачаи юз, бачаи саги шикорӣ.

Таъни нодон насиҳати донист,
Задани юз ибрати юза аст. *Саъдӣ*

**ЮЗА II** یوزه гадо, соил.

Аз паи обу нони ҳаррӯза
Тавфи ҳар юза баҳри дарьюза. *Саноӣ*

**ЮЗБОШӢ** *т.* یوزباشی мансаби ҳарбӣ дар Бухорои амирӣ, сардори сад нафар лашкариён.

Аз саройҳо ва ҳавлиҳо сарбозон фаромада мегуфтанд: Ин ҷои фалон даҳбошӣ ва ин ҷои фалон юзбошист. *Аҳмади Дониш*

**ЮЗВОРӢ** یوزواری монанди юз.

Қард рӯбаҳ юзворӣ як заған,
Хештанро з-он миён берун фиганд. *Рӯдакӣ*

**ЮМКИН** *а.* یمکن: **юмкин ки...** мумкин, эҳтимол, шояд, имкон дорад.

Ӯ марди муҳил ... аст, юмкин ки худро мурда сохта аст, то бошад, ки халос ёбад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Агар ту ... бӯи он таомҳои лазиз ва мувофиқ бишнавӣ, юмкин ки ... ҳаёте тоза ёбӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ЮМН** *а.* یمن **1.** бахт, толеъ, иқбол, некбахтӣ, хушбахтӣ.

Ҳар кӣ ... ҳусни аҳд ба ҷой орад, юмн ва юср шомили аҳволи ӯ бувад. *Авфӣ*

**2.** баракат.

Ва тухми хурмо ба юмни тарбияташ нахли босиқ шуда. *Саъдӣ*

Хуш гулшанест дил, ки ба юмни хаёли дӯст,
Сарву бунафшаю суману ёсуман дар ӯст. *Исмат*

Хотир аз худписандиям соф аст,
Ҳар чӣ дорам, ба юмни инсоф аст. *Мушфиқӣ*

**3.** некӣ, хубӣ.

Дар он масоф, ки тадбири ӯ тилоя кунад,
Ба юмну юср ямину ясор бикшоянд. *Заҳири Форьёбӣ*

◇ **юмни кавкаб** баландахтарӣ, некахтарӣ, саодатмандӣ.

Он маҳи номеҳрубон майли ту дорад, эй рақиб,
Офарин бар ёрии иқболу юмни кавкабат. *Шоҳин*

**юмни мақдам** муборакқадамӣ, хушқадамӣ.

Зи юмни мақдами он шаҳсавори кишвари хубӣ
Бисоти саҳни ғабро то абад бо хештан нозад. *Туғрал*

**юмни назар** некназарӣ, нияти нек.

Сангу гилро кунад аз юмни назар лаълу ақиқ,
Ҳар кӣ қадри нафаси боди ямонӣ донист. *Ҳофиз*

**юмну саодат** хушбахтӣ, некбахтӣ, фирӯзӣ.

Далоили юмну саодат дар ҳаракат ва сукуни ӯ ҳувайдо. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЮН** یون **1.** намадзин, ҷул.

Мар-ҳазиматро ҳам акнун элаку рой аз ниҳеб,
Ин ниҳад юн бар ҳаюн в-он пилро полон кунад. *Ломеӣ*

**2.** пашиз, фулус, дирам.

Бо нафси ҳадису назми Қуръон
Юне на(а)рзад ҳадиси Юнон. *Хоқонӣ*

**ЮНДӢ** *т.* یوندی обе, ки пас аз шустани дегу табақ мемонад.

Гар пиёба меҳрӯӣ, ёдат ба хайр:
Ях барин шуд шӯрбо, юндӣ нашуд. *Савдо*

**ЮНОН** یونان номи мамлакати маъруф дар нимҷазираи Балкан; ◇ **Юнони субҳ** *кинояаз* сафедии субҳ, субҳидам.

Сайқали рӯҳ аст файзи сӯҳбати ишроқиён,
Синаи худро мусаффо соз аз Юнони субҳ. *Соиб*

**ЮНОНЗАМИН** یونانزمین замини мамлакати Юнон.

Юнонзамин буд маъвои ӯ,
Ба Мақдуния хост ар ҷои ӯ. *Низомӣ*

Пизишкон бимонданд ҳайрон дар ин,
Магар файласуфе зи Юнонзамин. *Саъдӣ*

**ЮНУС** يونس номи яке аз *пайғамбарон, ки аз рӯи афсонаи динӣ гӯё ӯро моҳӣ фурӯ бурда будааст.*

Аз он ҷумла дар аснои гузориши қиссаи Юнус мастур гашта. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **Юнус андар даҳони моҳӣ** *киноя аз* рафтани рӯз ва шаб шудан.

Қурси хуршед дар сиёҳӣ шуд,
Юнус андар даҳони моҳӣ шуд. *Саъдӣ*

**ЮРИШ||ЮРУШ** *т.* يورش сафар барои ҷанг, ба ҷанг рафтан; ҳамла, хуҷум, тохтутоз.

Дар он юриш ҷумҳури сипоҳ аз муқосоти сафар ба танг омада буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Султон Маликшоҳи салҷуқӣ азимати юриши Ғазнин кард. *«Таърихи Фаришта»*

[Амир Маъсум] ба нияти ғазва чандин карра то хоки Теҳрон юруш карда. *Аҳмади Дониш*

**ЮРТ** *т.* يورت бошишгоҳ, қароргоҳ, манзил, ҷои истиқомат.

Салҷуқ музаффару мансур ба юрти худ бозгашт, аламн давлати вай иртифоъ ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Чингизхон... хотир аз муҳиммоти Эрон ва Турон ҷамъ карда, ба юрти аслии хеш бозгашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ЮРТГОҲ||ЮРТГАҲ** يورتگاه||يورتگه маҳалли иқомат, ҷои истиқомат, ҷои фуруд омадан.

Аз паноҳи ҳақ ҳисори беҳ надид,
Юртгаҳ наздики он диж баргузид. *Румӣ*

**ЮРУШ** *т.* يورش *ниг.* **юриш.**

**ЮСА** يوسه арра.

**ЮСР** *а.* يسر осонӣ, осон шудан, осоиш, осонии кор, кушоиши кор; *муқобили* **уср.**

Сӯи Шом инак кунад аз баҳри кин рӯ аз Ироқ,
Юмн дорад бар ямину юср дорад бар ясор. *Ломеӣ*

Дар он масоф, ки тадбири ӯ тилоя кунад,
Ба юмну юср ямину ясор бикшояд. *Заҳири Форьёбӣ*

Пайваста бод раъи туро юмн бар ямин,
Ҳамвора бод азми туро юср бар ясор. *Убайди Зоконӣ*

**ЮСРО** *а.* يسرى осонӣ, осоиштагӣ; *муқобили* **усро.**

То муяссар кард юсроро бад-ӯ,
То зи усро ӯ нагардонид рӯ. *Румӣ*

**ЮСУН** *т.-м.* يوسون маросим, одоб, одати мӯғулҳо, қоида ва қонуни муғулҳо.

Малик Шамсиддин ба воситаи хирадмандӣ ва вуқуф бар юсун ва ёсоқ назди умарои Чингизхон эътибори тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЮСУФ** يوسف номи писари Яъқуб-пайғамбар, ки дар зебоӣ хеле машҳур будааст, қаҳрамони як қатор достонҳои «Юсуфу Зулайхо».

Чу Юсуф касе дар салоҳу тамиз
Ба чил сол бояд ки гардад азиз. *Саъдӣ*

Ҳикояти ту ба ҳар ҷо ки дар миён омад,
Ҳадиси Юсуфи мисрӣ фасонае бошад. *Ҷомӣ*

Моҳи ман имрӯз дар Мисри малоҳат шоҳ шуд,
Юсуф аз шарми ҷамоли ӯ ба зери чоҳ шуд. *Туғрал*

◇ **Юсуфи зарринниқоб** *киноя аз* офтоб.

Дӯш бурун шуд зи далв Юсуфи зарринниқоб,
Кард бар оҳанги субҳ ҷой ба ҷо инқилоб. *Хоқонӣ*

**Юсуфи зарринрасан** *киноя аз* офтоб.

Баршавад Юсуфи зарринрасан аз чоҳи уфуқ,
Баски маҳ карда узор ашки Зулайхо овард. *Бадри Чочӣ*

**Юсуфи рӯз** *киноя аз* офтоб.

Ҳама шабҳои ғам обистани рӯзи тараб аст,
Юсуфи рӯз ба чоҳи шаби ялдо бинанд. *Хоқонӣ*

**ЮСУФИСТОН** يوسفستان *киноя аз* макони зебоён, маҳалли хубрӯён.

Мо зи гулпираҳанон, Соиб, ба бӯе қонеем,
Аз насиме юсуфистон мешавад зиндони мо. *Соиб*

Баски бастаст ба дил нақши ҷамолат, Боқир,
Юсуфистон шуда ҳар гӯшаи байтулҳазанаш. *Боқири Кошӣ*

**ЮСУФНИГОР** يوسف‌نگار *киноя аз* зебо, хушрӯй, хушнамуд.

Аз бода барфурӯз рухи шоҳидонаро,
Юсуфнигор кун дару девори хонаро. *Толиби Омулӣ*

**ЮСУФРУХ** يوسف‌رخ *киноя аз* зебо, бисьёр хушрӯй.

Шунидастам, ки давлатпешае буд,
Ки бо юсуфрухаш андешае буд. *Низомӣ*

Эй ту пок аз нақшҳо в-аз рӯи ту
Ҳар замон юсуфрухи ту дар судур. *Шамси Табрезӣ*

**ЮСУФРӮ** يوسف‌رو *ниг.* **юсуфрух.**

Юсуфрӯе, к-аз ӯ фиғон кард дилам,
Чун дасти занони мисриён кард дилам. *Рӯдакӣ*

**ЮСУФТАЛЪАТ** يوسف‌طلعت *ниг.* **юсуфрух.**

Қоми ман маънист, не сурат зи юсуфталъатон,
Ман на Яъқубам, чӣ завқ аз бӯи пироҳан маро. *Фузулӣ*

**ЮСУФӢ** يوسفى мансуб ба Юсуф; **ҷамоли юсуфӣ** юсуфмонанд зебо будан, зебоӣ, хушрӯӣ.

Пас аз муддате боз омад, халқи довудӣ мутағайир шуда ва ҷамоли юсуфӣ ба зиён расида, бар себи занахдонаш чу беҳ гарде нишаста. *Саъдӣ*

**ЮФӢ** يوفى ҳарзагӯӣ, беҳудагӯӣ, лофзан.

Як фақеҳу як шарифу суфие —
Ҳар яке шӯхе, фузуле, юфие. *Румӣ*

**ЮҒ** *т.* يوغ **1.** олоти махсуси деҳқонӣ, ки ба гардани ҷуфти гов мебанданд ва омоч (сипор), каша, чапар, чанаро ба он пайваста, корҳои гуногуни хоҷагиро иҷро мекунанд; **2.** *маҷ.* асорат, зердастӣ, бандагӣ.

Ҳамегуфт бо ӯ газофу дурӯғ
Магар к-андар орад сарашро ба юғ. *Абӯшакури Балхӣ*

# Я

**Я** ҳарфи сию сейӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ. Ҳарфи **я** дар аввали калимаҳое навишта мешавад, ки дар алифбои арабии тоҷикӣ ба ёи фатҳадор сар мешаванд, мас. 'ях — یخ'; дар охири калимаҳо — ба ҷои ҳарфи ёй, дар вақти ҳамроҳ карда шудани ҳо (ه)-и ғайри малфуз, мас. 'қофия — قافیه'.

**ЯБ** یب тир, тири пайкондор.

Эй рухи ту офтобу ғамзаи ту яб,
Кард фироқат маро чу заррин абьяб. *Мунҷик*

**ЯБОБ** *а.* یباب вайрон, хароб.

Айёми ҷавонист, шароб авлотар,
Бо рӯи никӯ бодаи ноб авлотар.
Ин олами фонӣ чу хароб асту ябоб,
Аз бода дар ӯ масту хароб авлотар. *Хайём*

**ЯБРӮҲ||ЯБРУҶ** *а.* یبروح||یبروج як навъ гиёҳест, ки бех ва решаи он ба шакли одам аст; астаранг, меҳргиёҳ, мардумгиёҳ.

Басе намонад, ки ябруҷ бар замин хастан
Сухансарой шавад чун дарахт дар Вақвоқ. *Хоқонӣ*

**ЯБРӮҲУССАНАМ||ЯБРУҶУССАНАМ** *а.* یبروح الصنم || یبروج الصنم *ниг.* **ябрӯҳ.**

Нақши Ҷавзо чун ду мағз андар яке ҷавз аз қиёс
Ё ду ябруҷуссанам аз як макон ангехта. *Хоқонӣ*

Гаштӣ аз дарси камол имрӯз ғофил, мар-туро
Ҳамчу ябрӯҳуссанам як номи инсонӣ бас аст. *Туғрал*

**ЯБРУҶ** *а.* یبروج *ниг.* **ябрӯҳ.**

**ЯБРУҶУССАНАМ** *а.* یبروج الصنم *ниг.* **ябрӯҳуссанам.**

**ЯБС** *а.* یبس *ниг.* **юбс.**

**ЯВМ** *а.* یوم рӯз.

Ҷулуси ӯ бар тахти подшоҳӣ дар явми якшанбе ... иттифоқ афтод. *Аҳмади Дониш*

**явму ғад** имрӯзу фардо.

Явму ғад мулкат, эй ба мо бар чир,
Ҳаст онро ки буд диву парир. *Саноӣ*

**ЯВМАН** *а.* یوماً: **явман фа-явм(ан)** рӯз ба рӯз, рӯз то рӯз.

Гар бигӯям шарҳи неъматҳои қавм,
Ки зиёдат мешудӣ явман фа-явм. *Румӣ*

Баъд аз фавти Марвон алами давлати Абдулмалик ибни Марвон явман фа-явман иртифоъ мееӯфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЯВМИЯ** *а.* یومیه мансуб ба явм; рӯзона; якрӯза; ҳаррӯза.

Ҳар кас ... ним сер зиёда аз харҷи явмия агар гирифтӣ, муотаб гаштӣ. *«Таърихи Фаришта»*

Онҳо касоне бошанд, ки қодир бар иктисоби қути явмия нестанд. *Аҳмади Дониш*

**ЯВМУДДИН** *а.* یوم‌الدین *д.* рӯзи қиёмат.

**ЯВМУЛАРБАО** *а.* یوم‌الاربعاء рӯзи чоршанбе.

**ЯВМУЛАҲАД** *а.* یوم‌الاحد рӯзи якшанбе.

**ЯВМУЛВАИД** *а.* یوم‌الوعید *д.* рӯзи қиёмат.

Рӯзи видои давлат аст имрӯз ё явмулваид,
Эй ошиқон, рӯзе бад-ин сахтиву душворӣ кӣ дид? *Мӯҳьӣ*

**ЯВМУЛВАЪД** *а.* یوم‌الوعد *д.* рӯзи қиёмат.

**ЯВМУЛИСНАЙН** *а.* یوم‌الاثنین рӯзи душанбе.

**ЯВМУЛУБУР** *а.* یوم‌العبور рӯзи гузашт, рӯзи мурдан.

З-он лақаб шуд хокро дорулғурур,
Ки кашад поро сипас явмулубур. *Румӣ*

**ЯВМУЛХАМИС** *а.* یوم‌الخمیس *рӯзи панҷшанбе.*

**ЯВМУЛХУРУҶ** *а.* یوم‌الخروج рӯзи пурошӯб, рӯзи пурфитна; *киноя аз* рӯзи қиёмат.

Маввзее бо зинати зотулбуруҷ аз теғу дирь,
Мавкее бо ҳайбати явмулхуруҷ аз гирудор. *Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**ЯВМУЛҚИЁМ** *а.* یوم‌القیام *д.* рӯзи ба по хестан; *киноя аз* рӯзи қиёмат.

Сояи ту бар сари ман мустадом
Зиллгустар бод то явмулқиём. *Румӣ*

**ЯВМУЛҲИСОБ** *а.* یوم‌الحساب *д.* рӯзи ҳисоб кардани гуноҳу савоби ҳар кас, рӯзи қиёмат.

Дар ҳабсгоҳи Шервон бо дарди дил бисоз,
К-он дард роҳтӯшаи явмулҳисоб шуд. *Хоқонӣ*

Монӣ аз баҳри ҳавои сурати зебои ӯ
Чун фалак саргашта афтодаст то явмулҳисоб. *Туғрал*

**ЯВМУЛҲИСОД** *а.* یوم‌الحصاد рӯзи дарав, рӯзи ҳосилғундорӣ.

Тухмро мекору обе ҳам бипош,
То барӣ явмулҳисод аз ғаллаҳош. *Румӣ*

**ЯВМУЛҶАЗО** *а.* یوم‌الجزا *д.* рӯзи ҷазо додани гунаҳгорон, рӯзи қиёмат.

**ЯВМУЛҶУМЪА** *а.* یوم‌الجمعه рӯзи одина, рӯзи ҷумъа.

**ЯВМУННУШУР** *а.* یوم‌النشور *д.* рӯзи зинда шудан, рӯзи қиёмат.

Медиҳадам ёд зи явмуннушур
Ҳар гулу сабза, ки бароянд баҳор. *Мӯҳьӣ*

**ЯВМУССАБТ** *а.* یوم‌السبت рӯзи шанбе.

**ЯВМУССАЛОСО||ЯВМУССУЛОСО** *а.* یوم‌الثلاثاء рӯзи сешанбе.

**ЯВМУТТАЛОҚ** *а.* یوم‌التلاق рӯзи мулоқот, рӯзи боздид, рӯзи вохӯрӣ.

Нома дар ҳаҷр нузҳати басар аст,
Лек явмутталоқ дарди сар аст. *Ҷомӣ*

**ЯВМУТТАНОД** *а.* یوم‌التناد *д.* рӯзи қиёмат.

Дарнигар ту қиссаи Шаддоду Од,
Ҳасрати эшон нигар явмуттанод. *Румӣ*

**ЯВМӢ** *а.* یومی мансуб ба явм; рӯзона; ҳаррӯза; якрӯза.

Ман саҳеҳу қавӣ, шояд ки намирам, магар дар ҳолати пирӣ низ ба сиҳҳати явмии худ мағрур. *Аҳмади Дониш*

**ЯВОШ** *т.* یواش оҳиста, ором, ба мулоимат.

Суксуконед, аз думам ярғо шавед,
То явошу маркаби султон бувед. *Румӣ*

**ЯВОҚИТ** *а.* یواقیت *ҷ.* **ёқут.**

Нафси шарифаш ҳамчун ҷавҳаре(ст), ки обгинаро аз явоқит бишносад. (1) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Тоҷе ба вай бахшид аз зар ва мурассаъ ба явоқити аҳмар ва зумурради ахзар. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ЯГОН** یگان **1.** *ҳиссачаи номуайянӣ* шахс ё чизи номуайянро ифода мекунад, мас. ягон кас, ягон чиз, ягон рӯз.

Ҳазрати охунд ... гуфтанд: Аз ашъори Бедил ягон байт хон, бинам, ки маънӣ дорад ё не. *Садри Зиё*

**2.** *ниг.* **ягона 2.**

...Ки ӯ ба ҷоҳ зи аркони давлат аст ягон. *Сӯзанӣ*

**ЯГОНА** یگانه **1.** танҳо, фард, якка, тоқ; **ягона шудан** як шудан, ҳамроҳ шудан.

Рӯ ба суи хоҷаву дил сӯи дӯст,
Ҳар ду ягона шуда дар мағзу пӯст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** бемонанд, беназир, бемисл, беҳамто.

Ман ӯро аз фузалои аср медонам ва ягонаи рӯзгор мешумурам. *Саъдӣ*

Замона гарчи маро дар хирад ягона намуд,
Ба сад шикаста вале кард осмон ҷуфтам. *Шоҳин*

**3.** худӣ, аз они худӣ.

Шаб пардаи зулмат фурӯ ҳишт ва имтиёз дар ягонаву бегона намонд. *«Хизонаи омира»*

**4.** *киноя аз* худо.

Хоҷа ... дугона баҳри ягона ба ҷо овард. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **дурри ягона** *киноя аз* маҳбуба.

Маҷнун падари азизро гуфт,
К-он дурри ягонаро кунад ҷуфт. *Ҳилолӣ*

**ЯГОНАГӢ** یگانگی **1.** ваҳдат, яктоӣ; **2.** дӯстӣ, иттиҳод, иттифоқ, якҷиҳатӣ.

Миёни мо дӯстӣ ва ягонагӣ буда ва он чӣ пеш аз ин гуфта будем, аз роҳи густохӣ буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**3.** вобастагӣ, пайвастагӣ (бо чизе ё касе).

Гаштам ба ягонагӣ чунон чуст,
К-ин ҳастии ман зи ҳастии туст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**4.** беназирӣ, беҳамтоӣ, бемислу монандӣ.

Буданд сегонаи замона,
Ҳар як ба ягонагӣ фасона. *Ҳилолӣ*

**ЯГОНАГӮЙ** یگانه گوی худогӯй, худоҷӯй, худопараст.

Мӯъмин ба вафо дурӯй набвад,
Гар ҳаст, ягонагӯй набвад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯГОНАДИЛ** یگانه دل якдил, мувофиқ, ҳамраъй.

Нигаҳ кард Қадофа савганди ӯй,
Ягонадилу рост пайванди ӯй. *Фирдавсӣ*

**ЯГОН-ЯГОН** یگان یگان якто-якто, як-як, ҷудо-ҷудо; пушти сари ҳам, паси ҳам.

Рафтанд ягон-ягон фароз омадагон,
Кас менадиҳад нишони бозомадагон. *Хайём*

Расми писарӣ бар он ду тан чист,
Бинмуд ягон-ягону бигрист. *Шоҳин*

**ЯГУНА** یگونه шакли кӯтоҳшудаи як гуна.

Ту зи номурда, эй шигифтикор,
Рост бо мурдагон ягуна шудем. *Кисоӣ*

**ЯД** *а.* ید даст.

Яди зулм ҷое, ки гардад дароз,
Набинӣ лаби мардум аз ханда боз. *Саъдӣ*

◇ **яди байзо** а) *киноя аз* дасти мӯъҷизакори Мусои пайғамбар, ки гӯё агар дасти худро дар бағал карда берун барорад, мисли офтоб медурахшид.

Калимуллаҳ ба амри зоти беайб
Яди байзо намоён кард аз ҷайб. *Бадрии Кашмирӣ*

б) *киноя аз* дасти сафеди ёр.

Яди байзояш ар медид аз дур,
Куҷо Мусо дигар мерафт дар Тур. *Ҳозиқ*

в) равшанӣ; *киноя аз* офтоб.

Буд шаб чун дили Фиръавн сиёҳу бемеҳр,
Субҳ з-он рӯй чу Мусо яди байзо овард. *Бадри Чочӣ*

г) мӯъҷиза; корнома.

Тардоманон, ки сар ба гиребон фурӯ баранд,
Сеҳр оваранду ман яди байзо бароварам. *Хоқонӣ*

д) маҳорат, тавоноӣ, қудрат.

Назди шуаро хони иборат чу кашидам,
Гуфтанд: дар ин суфра ту дорӣ яди байзо. *Абӯисҳоқи Атъима*

е) машҳур, маълум, забардаст.

Шайх Низомӣ дар ин боб яди байзост ва дар ин сухан музояқа нест. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**яди суфло** дасти паст; *киноя аз* дасти мӯҳтоҷ ва гадо.

Ва абнои ҷинси моро ба мартабаи эшон кӣ расонад ва яди улъё ба яди суфло чӣ монад? *Саъдӣ*

**яди тӯло** дасти дароз; *киноя аз* маҳорат, тавоноӣ.

Мардуми он ҷо дар пиёда рафтан ва дуздӣ кардан яди тӯло доранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**яди улъё** дасти баланд, забардастӣ.

**ЯДАЙН** *а.* یدین ду даст.

Ба дандон газид аз тааҷҷуб ядайн,
Бимондаш дар ӯ дида чун Фарқадайн. *Саъдӣ*

**ЯДАК** یدک аспи эҳтиётии зинкарда ва ороста, ки пеш-пеши подшоҳон ва амирон мебурданд, аспи ятак.

**ЯДУЛЛАҲ** *а.* یدالله *д.* дасти худо; *киноя аз* қудрати худо.

Хондаанд аз лавҳи дил шарҳи маносик, баҳри он-к
Дар дил аз хатти ядуллаҳ сад дабистон дидаанд. *Хоқонӣ*

Ядуллаҳ дар азал бинмуд тахмир
Ба сунъи хештан аҷзои ҳуснаш. *Савдо*

**ЯЗАК** یزک **1.** пешқаравули лашкар, ки барои аз душман хабардор шуда истодан фиристода мешавад, пешрави сипоҳ, пешҷанг ва авангарди лашкар, талиа.

Ҳазар кори мардони корогаҳ аст,
Язак садди рӯини лашкаргаҳ аст. *Саъдӣ*

Чаҳорсад ҳазор савори шамшерзан бар сабили язак фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**язак бар язак** қаравул паси қаравул, даста ба даста, гурӯҳ-гурӯҳ.

Язак бар язак сӯ ба сӯ дар шитоб,
На дар дил сукунат, на дар дида хоб. *Низомӣ*

**язак нишондан** қаравул мондан, посбон таъин кардан.

Фуруд омаданд аз ду ҷониб сипоҳ,
Язакҳо нишонданд бар посгоҳ. *Низомӣ*

**2.** ҷосус.

Язаки дили асирон ба куҷо гурезад аз ту,
Ба ҳаволии ду чашмат ҳашами бало нишаста.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯЗАКДОР** یزکدار сардори пешқаравулон, раиси фавҷи талиа.

Бурун шуд язакдори душманшинос,
Ятоқӣ камар баст бар ҷои пос. *Низомӣ*

**ЯЗАКДОРӢ** یزکداری қаравулӣ, нигаҳбонӣ, посбонӣ.

Язакдорӣ аз дида нагзоштанд,
Ятоқӣ, ки расм аст, медоштанд. *Низомӣ*

**ЯЗДОДӢ** یزدادی номи хӯроке, ки тухми пухташудаи мурғро дар байни лӯндаҳои гӯшти кӯфта монда мепазанд, наргисӣ.

Хӯрди мухолифони ту хуни дилу ҷигар,
Қути мувофиқони ту яздодию асал. *Тайён*

**ЯЗДОН** یزدان худо.

Ҳама некӯӣ дар ҷаҳон баҳри туст,
Зи яздон баҳона набоядт ҷуст. *Фирдавсӣ*

**ЯЗДОНПАРАСТ** یزدانپرست худопараст, худоҷӯй, худотарс.

Расиданд бар тозиёнӣ наванд
Ба ҷое, ки яздонпарастон буданд. *Фирдавсӣ*

**ЯЗДОНПАРАСТӢ** یزدانپرستی худопарастӣ, худотарсӣ, худоҷӯӣ.

**ЯЗДОНШИНОС** یزدانشناس худошинос, худопараст.

...Ки эй шоҳи пирӯзи яздоншинос,
Ситоиш мар-ӯро в-аз ӯят сипос. *Фирдавсӣ*

**ЯЗДОНШИНОСӢ** یزدانشناسی худошиносӣ, худопарастӣ.

Ба яздоншиносӣ алам барфарохт,
Зи донишпажӯҳӣ худоро шинохт. *Ҷомӣ*

**ЯЗДОНӢ** یزدانی мансуб ба яздон; ◇ **(ин) хилъати яздонӣ** *д.* чизи худодод; *киноя аз* бадани инсон.

Ҷомае нест ба андоми ту, чун урьёнӣ,
Чанд пинҳон кунӣ ин хилъати яздониро. *Соиб*

**ЯЗИД** *а.* یزید номи яке аз халифаҳои Банӣ-Умайя, писари Муовия, ки набераи Муҳаммади пайғамбар — Ҳусайн ибни Алӣ дар дашти Карбало бо фармони ӯ кушта шуд; ◇ **Язиди нафс** нафси душман, нафси бад.

Бо Язиди нафс меҳоҳам сафорой кунам,
Баҳри оини шаҳодат Карбалое хуш кунам. *Махфӣ*

**ЯЙЛОҒ||ЯЙЛОҚ** *т.* ییلاغ || ییلاق *ниг.* ёйлоғ.

**ЯК** یک **1.** *шумораи миқдорӣ* адади 1 (۱).

Шавад аз оби як сарчашма чандин киштҳо ҳосил,
Расонад лолаву гул нисбати худро ба доғи ман.
*Сайидо*

**2.** як бор, боре.

Баҳор бе рухи гулранги ту чӣ кор ояд,
Маро як омаданат беҳ, ки сад баҳор ояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ҳамчу сурати девор гаштаем ҳайронат,
Як назар намесозӣ ҷониби асиронат. *Сайидо*

◇ **як дам** даме, нафасе, лаҳзае; *киноя аз* муддати андак.

Надорад бе ту, эй кони малоҳат, як дам ороме,
Ба захми ман намак ҳамчун кабоб андохтӣ, рафтӣ.
*Сайидо*

**як замон** а) замоне, вақте, ягон вақт; б) ҳеҷ вақт, ҳеҷ гоҳ, асло (дар ҷумлаи инкорӣ).

Зи ҳар донише чун сухан бишнавӣ,
Аз омӯхтан як замон нағнавӣ. *Фирдавсӣ*

**як зарра** заррае, қатрае; *киноя аз* каме, андаке.

Як зарра ақлу ҳуш агар доштӣ ба сар,
Ҳаргиз зи хона по наниходӣ бар остон. *Сайидо*

**як имрӯз** танҳо имрӯз, фақат имрӯз, ҳамин рӯз.

Як имрӯз бо якдигар май хӯрем,
Чу фурсат набошад, дигар кай хӯрем? *Хоҷу*

**як имшаб** танҳо имшаб, фақат ҳамин шаб.

Як имшаб бар дари хешам бидеҳ бор,
Ки то хоки дарат бӯсам заминвор. *Низомӣ*

**як нафас** лаҳзае, даме; фурсате; *киноя аз* муддати андак.

Ҷуз як нафас нашоти ҷаҳонро мадор нест,
Парвона рафту субҳ дамиду чароғ ку? *Сайидо*

**як раҳ** як бор, боре, дафъае, як навбат.

Ҳар кӣ як раҳ сӯи ман бинад, фаромӯшам кунад,
Тоқи нисьён аст гӯё гӯшаи абрӯи ман. *Сайидо*

**як рӯз** а) ягон рӯз, рӯзе; б) ҳеҷ вақт, ҳеҷ гоҳ (дар ҷумлаи инкорӣ).

Аз ӯ дидам ҳазор озарми дилсӯз,
Ки нашнидам саломе дар ту як рӯз. *Низомӣ*

**як сон** як хел, баробар; **як сон дидан** баробар донистан, баробар ҳисоб кардан.

Чаро ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо як сон мебинӣ ва баробар мекунӣ? *Садри Зиё*

**як умр** *киноя аз* ҳамеша, ҳама вақт, доимо.

Як умр ганҷ дар дили вайрона орамид,
Як шаб дар ин хароба сар орӣ, чӣ мешавад? *Соиб*

**як чиз** ҳеҷ чиз (дар ҷумлаи инкорӣ).

Бад-он сон ки дар бадви рушду тамиз
Намондаш зи фазлу ҳунар ҳеҷ чиз,
Ки маншӯри идроки ӯ барнахонд,
Надониста як чиз аз вай намонд. *Садри Зиё*

**як ҷаҳон** *киноя аз* хеле бисьёр, бисьёр афзун.

Ба ғорат бурд ғамзат як ҷаҳон дил,
Лабатро гӯ, ки охир турктоз аст. *Анварӣ*

**як ба як** якта-якта, ягон-ягон; аз аввал то охир, ба куллӣ, тамоман.

Бипурсид пас паҳлавон аз нажод,
Бад-ӯ сарвбун як ба як кард ёд. *Фирдавсӣ*

Ҳазрати эшон худдомро як ба як овоз медоданд ва шафоат мехостанд. *Садри Зиё*

**як шудан** а) муттафиқ шудан, муттаҳид гаштан.

Ду дил як шавад, бишканад кӯҳро,
Парокандагӣ орад анбӯҳро. *Низомӣ*

б) баробар шудан, як хел шудан.

Ҳар киро фатҳу зафар пайғом дод,
Пеши ӯ шуд як муроду номурод. *Румӣ*

**ЯКАНДЕШ** يکانديش *ниг.* **якандеша.**

Дар намози ҷумъа бингар хуш ба ҳуш,
Ҷумла ҷамъанду якандешу хамӯш. *Румӣ*

**ЯКАНДЕША** يکانديشه ҳамфикр, ҳамақида, якдил.

Бозуи таъиди ҳунарпешагон,
Қиблаи тавҳиди якандешагон. *Ҷомӣ*

**ЯКАНДОЗ** يکانداز навъе аз тир, ки дур меравад, тири дурпар.

Ду якандозро ба ҳам пайваст,
Пас бар оҳу равона кард зи шаст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Якандози туркони нахҷирҷӯй
Ба нахҷири шерон даровarda рӯй. *Хоҷу*

**ЯКАСПА** يکاسپه бо як асп; савори танҳо, яккасавор.

Бипӯшид бар хеш рахти сипоҳ,
Якаспа бурун рафту бигрифт роҳ. *Фирдавсӣ*

Хуршеди кисротоҷ, бин, айвони нав пардохта,
Якаспа бар кӯи фалак майдони нав пардохта. *Хоқонӣ*

**ЯКБАСӢ** يکبسی якборагӣ, тамоман.

Бахилӣ макун ҷовидон якбасӣ,
Бад-ин орзу чун манам худ расӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

**ЯКБОР**||**ЯКБОРА** يکبار || يکباره 1. ба як бор, дар як дафъа, дар як вақт.

Якбора ду нонхӯриш бар хон ниҳода буд.
*Аҳмади Дониш*

2. ногаҳон, баногоҳ, банохост, дафъатан.

Дили Зол якбора девона гашт,
Хирад дур шуд, ишқ фарзона гашт. *Фирдавсӣ*

Махдум пӯсти хирс пӯшиданд, ... якбора ба зан дарафтоданд, зан беҳуш шуд. *Садри Зиё*

3. тамоман, батамом.

Бо дилороме маро хотир хуш аст,
К-аз дилам якбора бурд оромро. *Ҳофиз*

Рехт хуни ҷигар аз гӯшаи чашмам якбор,
В-он ҷигаргӯша наёмад ба канорам, чӣ кунам?
*Ҳилолӣ*

**ЯКБОРАГӢ** يکبارگی тамоман, ба куллӣ.

Бар он рафт бояд ба бечорагӣ,
Супурдан бад-ӯ дил ба якборагӣ. *Фирдавсӣ*

Гашт якборагӣ дилу ҷонам
Ҳалқа дар гӯши ҳалқаи гӯшат. *Анварӣ*

**ЯКДАСТ** يکدست 1. бо як даст; 2. якхела, якшакла, якнавъ.

Аз он аст якдаст афкори Соиб,
Ки ҷуз дасти худ муттакое надорад. *Соиб*

Валӣ ... девонаш ду ҳазор байт ба назар расида, ашъори девонаш якдаст аст. *«Оташкада»*

3. монанд.

Фарқи сари ӯ зи мӯи бисьёр
Якдаст шуда ба дастаи хор. *Ҳилолӣ*

4. муттаҳид, муттафиқ

Агар олам ҳама гарданд якдаст,
Гумони ин мабар, к-он дар тавон баст *Ваҳшӣ*

**ЯКДАСТӢ** يکدستی муттафиқӣ, ягонагӣ, муттаҳидӣ.

Душманони ҳар ду ҷониб чун ҳоли якдилӣ ва якдастӣ бидонанд, дандонҳошон кунд шавад
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЯКДИГАР** يکديگر ҳамдигар

Нагиранд мар якдигарро гузар,
Набошад аз ин як равиш росттар *Фирдавсӣ*

**якдигарро гирифтан** ба ҳам дарафтодан, бо якдигар даст ба гиребон шудан.

**ЯКДИЛ** يکدل 1. ҳамфикр, ҳамраъй, муттафиқ, муттаҳид

Ту бо дӯст якдил шаву яксахун,
Ки худ бехи душман барояд зи бун *Саъди*

Ба адл ор ру, то ки одил шаванд,
Ҳама бо ту дар адл якдил шаванд *Ҷомӣ*

2. якрӯй, бериё, беғаш, беғараз, самимӣ

Ту шамъи анҷуманӣ, якзабону якдил шав,
Хаёлу кӯшиши парвона бину хандон бош *Ҳофиз*

Якдилу якҷиҳату якрӯ бош
В аз дурӯени ҷаҳон яксӯ бош *Ҷомӣ*

3. хунсард, бепарво

Ба зин андар афганд гурзи ниё,
Ҳамерафт якдил пур аз кимиё *Фирдавсӣ*

**ЯКДИЛА** يکدله *ниг.* **якдил** 1,2.

Хуш он набиди ғорчӣ бо дустони якдила,
Гетӣ ба ором андарун, маҷлис ба бонгу валвала
*Рудакӣ*

**ЯКДИЛӢ** يکدلی ҳамфикрӣ, ҳамраъӣ, муттаҳидӣ, муттафиқӣ

**ЯКДОНА** يکدانه 1. танҳо, ягона, якка, 2. бемисл, бемонанд, беназир, ноёб, нодир, **дурри** (*е* **гавҳари) якдона** марвориди гаронбаҳо, дурри беназир

Мадори нуқтаи биниш зи холи туст маро,
Ки қадри гавҳари якдона ҷавҳарӣ донад *Ҳофиз*

3. навъе аз асбоби зинат, гарданбанде, ки ба миёни он як дона марвориди гаронбаҳо овехта шуда бошад

**ЯКЕ** يکی 1. шахсе, касе, як нафар, як кас

Якеро талх гардонам май аз ҷом,
Якеро айш хуштар дорам аз ном *Низомӣ*

Бинои суханрост рукни тамом
Яке содиқулқавл — Сиддиқ ном *Садри Зиё*

2. баробар; яксон, якхела

Онро мусаллам аст тамошои навбаҳор,
К-аз ишқи бӯстон гулу хораш яке шавад *Саъди*

3. як бор, як дафъа

Шавам гирди гетӣ, бароям яке,
Зи душман ба банд оварам андаке *Фирдавсӣ*

4. якбора, банохост, дафъатан

Чу Иғрираси пурҳунар он бидид,
Дил андар бари ӯ яке бардамид *Фирдавсӣ*

5. *маҷ* қатъӣ, ҳақиқӣ, тағйирнопазир, иваэнашаванда

Ман бо ту якдилам, сухану қавли ман якест,
Ин аст қавли ман, ки шунидӣ Сухан я к е с т
*Ҳилолӣ*

**ЯКЗАБОН** یکزبان ҳамфикр, ҳамраъй, ҳамақида, якдил, муттафиқ, муттаҳид.

Бирав, бо дӯстон осуда биншин,
Чу бинӣ дар миёни душманон ҷанг,
В-агар бинӣ, ки бо ҳам якзабонанд,
Камонро зеҳ куну бар бора бар санг. *Саъдӣ*

**ЯКЗАБОНӢ** یکزبانی ҳамфикрӣ, ҳамраъйӣ, якдилӣ, муттафиқӣ, муттаҳидӣ.

**ЯКЗАХМ** یکزخم : **гурзи якзахм** *киноя аз* гурзи Соми Наримон, ки гӯё ба як задан аждаҳоро куштааст; гурзи гарон.

Ҳамин гурзи якзахм бардоштам,
Сипаҳро ҳамон ҷой бигзоштам. *Фирдавсӣ*

**Соми якзахм** лақаби Соми Наримон, ки гӯё аждаҳоро бо як зарба кушта будааст.

Маро Соми якзахм аз он хонданд,
Ҷаҳоне ба ман гавҳар афшонданд. *Фирдавсӣ*

**ЯККА** یکه 1. танҳо, ягона; 2. беҳамто, беназир, бемисл.

Нусратхон ва дувоздаҳ ҳазор савор, ки ҳама ҷавон ва якка буданд, ... дар қалб ҷо гирифт(анд). *«Таърихи Фаришта»*

**ЯККАБАЙТ** یکه‌بیت шоҳбайт, беҳтарини байтҳо аз шеър, фардбайт.

Хонаҳои яккабайт аз табъи ту зеру забар,
Чорбозори рубой гашта аз табъат хароб.
*Фавқии Яздӣ*

**ЯККАСАВОР** یکه‌سوار 1. савори якка, танҳосавор; 2. нотарс, бебок, далер, шуҷоъ.

Яккасавори ҷилваро сафшикани ду кавн кун,
Мири шикори ғамзаро рухсати турктоз деҳ.
*Мухлиси Кошӣ*

**ЯККАТОЗ** یکه‌تاز *ниг.* **яккасавор.**

Алиқулӣ ... фармуд ... дар соати шариф баъзе ... яккатозони майдони ҷавонмардӣ ва ҷонсупорӣ монанд. (2) *«Фатҳнома»*

Он савори яккатозам дар биёбони ҷунун,
К-офтобу маҳ кунандам орзуи шотирӣ. (1)
*Фавқии Яздӣ*

**ЯККАХОН** یکه‌خوان яккахонанда, касе, ки сурудро танҳо худаш мехонад.

**ЯККАХОНӢ** یکه‌خوانی танҳо суруд хондан, ба танҳоӣ суруд хондани хонанда, амали яккахон.

**ЯККАҶАВОН** یکه‌جوان ҷавони беназир, бемонанд; далер, шуҷоъ.

Баҳодурон ва яккаҷавонон таковаронро ба ҷилва дароварданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЯКЛАХТ||ЯКЛУХТ** یکلخت 1. якпора, яққитъа, ғайри шикаста, ғайри таркибӣ.

Буниёди шаҳр бар санге яклухт ниҳод.
*Носири Хисрав*

2. тамом, тамоман.

Ин замон ин аҳмақи яклахтро
Он намояд, ки забон бадбахтро. *Румӣ*

3. якрав, гапношунав, гарданшах.

Суханшунав набувад одаме, ки яклахт аст,
Ҳикоятест, ки девор гӯш медорад. *Мирзо Исмоил*

**ЯКМАНӢ** یکمنی ба вазни як ман, ба миқдори як ман; **ҷоми якманӣ** қадаҳи калон, ки як ман (900 г) май ҷой мегирад.

Субҳ асту жола мечакад аз абри баҳманӣ,
Барги сабӯҳ созу бизан ҷоми якманӣ. *Ҳофиз*

**ЯКМАҒЗ** یکمغز он чӣ аз як мағз иборат аст; *маҷ.* бисёр қарин ва наздик, якдил, ҷонӣ.

Рафиқони адабсанҷу вафодӯст,
Ба ранги бӯи гул якмағзу садпӯст. *Бедил*

**ЯКМИЗОҶ** یکمزاج босубот, устувор.

Абдураҳмон марде якмизоҷ аст, чун Алӣ мумонаат кунад, ӯ ин ноз нахарад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ЯКОВЕЗ** یک‌آویز як навъ шамшер.

Бибастанд заррина маҳмезҳо,
Ба хун тез карда яковезҳо. *Ҳотифӣ*

**ЯКОЯК** یکایک 1. яке баъд аз дигаре, якта-якта, пасу дунбол.

Бигуфтанд пешаш якояк меҳон,
Суханҳои шоҳону гашти ҷаҳон. *Фирдавсӣ*

Ҳар он кас ки буд бар дари шаҳриёр,
Якояк фиристодашон ёдгор. *Фирдавсӣ*

2. тадриҷан.

Гармии офтоб якояк шӯъла аз димоғам ангехт.
*Бедил*

3. батафсил, муфассал.

Бигуфт ӯ зи кори писар шоҳро,
Намудаш якояк ба мӯ роҳро. *Фирдавсӣ*

Шудам, то қиссаи худ арза дорам,
Якояк захми ҳиҷрон баршуморам. *Убайди Зоконӣ*

4. тамоман.

Якояк зи Эрон сар андаркашид,
Пижӯҳид ҳар гуна гуфтушунид. *Фирдавсӣ*

5. фавран; ногаҳон, банохост, яке.

Якояк аз ӯ бахт баргашта шуд,
Ба дасти яке банда-бар кушта шуд. *Фирдавсӣ*

**ЯКПАҲЛУ** یک‌پهلو якрав, якраҳа, инодкор.

Ҷаро бозу ба қатлам мекушой,
Чу теғ аз ноз якпаҳлу ҷарой? *Нозим*

Барнамеояд касе бо хӯи якпаҳлуи ту,
Ҳаст якпаҳлутар аз хӯи ҷавонон хӯи ту. *Соиб*

**ЯКПОРА** یکپاره яклахт, яққитъа, ғайри шикаста.

Чу бишнид, шуд ҳамчу якпора абр,
Ба сар барш пӯлоду дар танш габр. *Фирдавсӣ*

**ЯКРАВОН** یکروان якҷон, якдил, самимӣ, ростқавл.

Бандаи якравони якрангем,
Душмани шайхакони қаллобем. *Убайди Зоконӣ*

**ЯКРАНГ** یکرنگ 1. дорон як хел ранг, соҳиби як хел лавн, бо як хел ранг.

Ботину зоҳири ушшоқ чу гул якранг аст,
Ҳар чӣ бошад ба дили мо, ба забон хоҳад буд. *Сайидо*

2. ҳамранг, дорои айни ранг, ду чизе, ки ба як хел ранг соҳиб аст.

Сухану сеҳр ба як оҳанганд,
Зару зарниҳ ҳам якранганд. *Ҷомӣ*

3. гулгуна, ғоза, сафедӣ, ки занон ба рӯй мемоланд.

Ороста гаштааст зи ту чеҳраи хубӣ,
Чун чеҳраи дӯшиза ба якрангу ба гулнор. *Хисравӣ*

4. *маҷ*. бериё, беғараз, бенифоқ, софдил.

Бар дари майхона рафтан кори якрангон бувад,
Худфурӯшонро ба кӯи майфурӯшон роҳ нест. *Ҳофиз*

Ғуломи ҳиммати дурдикашони якрангам,
На он гурӯҳ, ки азрақлибосу дилсияҳанд. *Ҳофиз*

5. *маҷ*. содиқ, вафодор.

Мабин дурангии рухсору ашки Ҷомиро,
Ки дар тариқи муҳаббат ҳамеша якранг аст. *Ҷомӣ*

6. *маҷ*. дӯст, муттафиқ.

Ба Андиҷон худро дохил карда, ба мардуми он ҷо якдилу якранг гардад. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ЯКРАНГӢ** یکرنگی 1. якхелӣ, якнамудӣ, якшаклӣ.

Чу охир гирифтори якрангианд,
Зи оғоз бо ҳам чаро ҷангианд? *Ҷомӣ*

2. *маҷ*. бенифоқӣ, беғаразӣ, софдилӣ.

Бӯи якрангӣ аз ин қавм наёяд, бархез,
Далқи олудаи сӯфӣ ба маи ноб бишӯй. *Ҳофиз*

3. *маҷ*. садоқат, самимият, вафодорӣ.

Ишқ якрангӣ тақозо мекунад в-ин равшан аст
В-арна шамъ оташ чаро зад ҳамчу худ парвонаро. *Ҷомӣ*

Гар туро ҳаст дар ин шева сари якрангӣ,
Дину дунъё ба яке ҷуръа чу Исмат бифрӯш. *Исмат*

**ЯКРИКЕБӢ** یکرکیبی 1. ҳамрикобӣ, ҳамроҳӣ; 2. *маҷ*. мустаиди коре шудан, омодаи коре шудан; машғул шудан бо коре.

...К-аз ин беш бар дилфиребӣ мабош,
Ба нoростӣ якрикебӣ мабош. *Низомӣ*

**ЯКРИКОБӢ** یکرکابی 1. асп.

Инони якрикобӣ зер мезад,
Дудастӣ бо фалак шамшер мезад. *Низомӣ*

2. *ниг*. **якрикебӣ** 2.

Якрикобӣ мапой бар сари зӯҳд,
Чун шавад дил инонгири сабӯҳ. *Хоқонӣ*

**ЯКРОН** یکران аспи бӯрранги моил ба зардӣ; аспи зотӣ, аспи асил; аспи тездав.

Аз осеби наъли якрон санги хора пора кунам. *Авфӣ*

Зи тавқи зарандуди Афросиёб
Бибандам бар зини якрон рикоб. *Ҳотифӣ*

**якрони саҳронавард** аспи тездав, аспи даштпаймо, аспи пурзӯр.

Ба ҷону дили пур зи андӯҳу дард
Ҳамеронд якрони саҳронавард. *Шодӣ*

**ЯКРӮ(Й)** یکرو(ی) 1. бенифоқ, бериё, беғараз, софдил; *муқобили* **дурӯ(й)** 1.

Якдилу якҷиҳату якрӯ бош
В-аз дурӯёни ҷаҳон яксӯ бош. *Ҷомӣ*

Чу фарди оина бо коинот якрӯ бош,
Ки шуд сиёҳ рухи коғаз аз дурӯиҳо. *Соиб*

Аҳмадхон бо ҳазор ҷавони якдилу якрӯй ҳамла бар қалби афвоҷи мухолифон овард. *«Таърихи Фаришта»*

2. тамоман, ба куллӣ.

Кунун бегумон ташна бошад сутур,
Бад-ин деҳ бувад об якрӯй шӯр. *Фирдавсӣ*

**якрӯ кардан** яктарафа кардан; анҷом додан.

Яке баста теғи дурӯ дар миён,
Ки якрӯ кунад қиссаи румиён. *Ҳотифӣ*

Муҳиммотро якрӯ карда аъвону ансорро ... бад-он савб гусел фармуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЯКРӮЗА** یکروزه муддати як рӯз, аз субҳ то шом, ҳар чизе, ки мансуб ба як рӯз аст.

Агарчанд моні фузун боядат
Ҳамон хӯрди якрӯза бигзоядат. *Фирдавсӣ*

Хур аз кӯҳ якрӯза сар барназад,
Ки он қалтабон халқа бар дар назад. *Саъдӣ*

**якрӯза будан** муваққатӣ будан, нопойдор будан.

Ба меҳр-андар чу гул якрӯза бошӣ,
На чун ёқуту чун фирӯза бошӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ЯКРӮЯ** یکرویه 1. бенифоқ, бериё, беғараз, софдил.

Чӣ гӯӣ, ки якрӯя ҳастем ёр,
Чаро зеру боло дарорӣ ба кор?! *Низомӣ*

2. якбора, ногаҳон.

Эй меҳри ту беҳосил, якрӯя зи ман магсил,
К-аз меҳри ту аст ин дил оташкадаи Барзин. *Мухторӣ*

**якрӯя гаштан** яктарафа шудан; ба тартиб даровarда шудан, тайёр шудан; анҷом ёфтан.

Имрӯз, биҳамдулиллаҳ, ки корҳо якрӯя гашт, бе он ки чашмзахме уфтод. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ЯКСАВОР**||**ЯКСАВОРА** یکسوار||یکسواره 1. танҳосавор, савори танҳо; 2. танҳо, якка, фард.

Меҳр пайваста яксавора бувад,
Моҳ бошад агар, ситора бувад. *Саноӣ*

Агар пойбандӣ, ризо пеш гир,
В-агар яксаворӣ, сари хеш гир. *Саъдӣ*

**ЯКСАР**||**ЯКСАРА** یکسر||یکسره 1. танҳо, якка, муҷаррад, фард; 2. сар то сар, тамоман, аз аввал то охир.

Рафтию базми моро яксар парешон сохтӣ,
Не суроҳӣ пеши соқӣ, ҷо ба ҷо паймонае. *Сайидо*

Кунад дар баҳр агар ин шӯъла тӯфон,
Ҳама ахгар шавад яксар чу марҷон. *Ҳозиқ*

3. ҳама, ҳамагӣ, ҷумла, тамом.

Чу Юсуф шуд ба хубӣ гармбозор,
Шудандаш мисриён яксар харидор. *Ҷомӣ*

Ҳам аз гарди раҳ чобукони сара
Ба майдон ниҳоданд рӯ яксара. *Ҳотифӣ*

4. якбора, баногоҳ, дафъатан, дарров; рост.

Кашидаш саропой яксар давол,
Сипаҳбуд бурид он сари беҳамол. *Фирдавсӣ*

Ҳофизо, рӯзи азал гар ба каф орӣ ҷоме,
Яксар аз кӯи харобот барандат ба биҳишт. *Ҳофиз*

Дасти ӯро гирифт мушфиқвор,
Бурд яксар ба маҷлиси ансор. *Ҷомӣ*

5. ҳамеша, доимо, мудом, пайваста.
Сад бор агар зи дасти ту бар ман ҷафо равад,
Яксар ба дӯстии ту аз ман вафо равад. *Шоҳин*
6. ҳеҷ, асло, қатъан (дар ҷумлаи инкорӣ).
Соя по нанҳода яксар бар сари болини ман,
Офтоби заррапарвар меҳрубон бошад маро. *Сайидо*

**ЯКСАРӢ** یکسری тамоман.
Он ғуломаш бурд пеши муштарӣ,
Шуд зиёни муштарӣ(-и) он яксарӣ. *Румӣ*

**ЯКСИФАТ** یکصفت баробар, яксон, якхела.
Гар бувад фирдавсу анҳори биҳишт,
Чун фусурда яксифат шуд, гашт зишт. *Румӣ*

**ЯКСОН** یکسان 1. якхел, яктарз, бефарқ, мусовӣ; ба як тартиб, аз ғайри имтиёзу фарқ.
Тарбият яксон аст ва табоеъ мухталиф аст. *Саъдӣ*
Ба олам нест чун аҳли тамаъ яксон сулуки ман,
Ба рӯи дӯстон оинаам, бо хасм шамшерам. *Сайидо*
2. ба як вазъ, ба як ҳолат, ба як қарор.
Даври гардун гар ду рӯзе бар муроди мо нагашт,
Доимо яксон намонад ҳоли даврон, ғам махӯр! *Ҳофиз*
Най побанд чун аввал, бад-ин хуш мекунам дилро,
Ки пайваста мизоҷи одамӣ яксон намемонад.
*Хисрави Деҳлавӣ*
3. ҳамеша, доим, бардавом.
Фалак нест яксон ҳамоғӯши ту,
Тирозаш дуранг аст бар дӯши ту. *Низомӣ*
4. ҳамсаф, ҳамқатор; *маҷ*. монанд.
Як-ду мӯят, к-аз занахдон сар зада,
Карда яксонат ба пирони думӯӣ. *Саъдӣ*
Сари шоҳону пушти паҳлавонон
Кунад як дам ба хоки тира яксон. *Бадрии Кашмирӣ*

**ЯКСУН** یکسون *шакли дигари* **яксон.**
Тӯӣ ороста, беороиш
Чи ба карбосу чи ба хаз яксун. *Абӯшуайб*

**ЯКСУХАН||ЯКСУХУН** یکسخن || یکسخون ҳамфикр, ҳамраъй, муттафиқ, муттаҳид.
Ту бо дӯст якдил шаву яксухун,
Ки худ бехи душман бароянд зи бун. *Саъдӣ*

**ЯКСӮ(Й)** یکسو(ی) як тараф, дар як канор.
Якдилу якчиҳату якрӯ бош,
В-аз дурӯёни ҷаҳон яксӯ бош. *Ҷомӣ*
**яксӯ ниҳодан** бартараф кардан, дур кардан.
Чаро пеши хисрав ба хоҳиш равӣ?
Чу яксӯ ниҳодӣ тамаъ, хисравӣ! *Саъдӣ*
**яксӯ шудан** а) бар канор шудан, ҳазар кардан, дур шудан.
Ба ҳастиш бояд, ки ҳасту шавӣ,
Зи гуфтори бекор яксӯ шавӣ. *Фирдавсӣ*
б) гузаштан, рафтан.
Рӯза яксӯ шуду ид омаду гулҳо бархост,
Май ба майхона ба ҷӯш омаду мебояд хост. *Ҳофиз*

**ЯКТАН** یکتن 1. танҳо, якка, фард, ягона.
Хазарвон бад-ӯ гуфт, к-ин яктан аст,
На оҳантан асту на Оҳирман аст. *Фирдавсӣ*
Манам дар иттиҳоди дӯст яктан,
Варо тафриқ натвон кард аз ман. *Мулҳам*
2. ягон кас; ҳеҷ кас, ҳеҷ кадом (дар ҷумлаи инкорӣ).
Парастандаи кирм буд шаст мард,
Напардохтӣ яктан аз коркард. *Фирдавсӣ*
Чу фардо фишорем дар чанг пой,
Зи румӣ намонем яктан ба ҷой. *Низомӣ*

**ЯКТАНА** یکتنه 1. якка, танҳо, ба танҳоӣ.
Яктана сӯи сайд рафт бурун,
То зи дил ҳам ба хун бишӯяд хун. *Низомӣ*
2. якдил, муттафиқ.
Ба Рустам супурд он замон маймана,
Ки якдил сипоҳӣ буду яктана. *Фирдавсӣ*

**ЯКТАҲ** یکته ҷомаи яккабата, ҷомаи беостар.
Ҳазрати устоз... ҳар қадар либосе, ки дар бисоти худ доштанд, пӯшидаанд, масалан, ҷомаи кимхоб, ҷомаи чити кӯҳна,... аз болои вай як дона яктаҳи қаламии кӯҳна ва ҳоказо. *Садри Зиё*

**ЯКТО** یکتا 1. як адад, фард, воҳид, ягона; **якто шудан** яксон шудан, як шудан.
Як қатраи об буд, бо дарьё шуд,
Як зарраи хок, бо замин якто шуд.
Омад-шудани ту андар ин дуньё чист?
Омад магасе падиду нопайдо шуд. *Хайём*
2. беназир, бемонанд.
Родмарду кариму бехалал аст,
Роду яккхӯю якдилу яктост. *Фаррухӣ*
**гавҳари якто** гавҳари қиматбаҳо, гавҳари бемонанд.
Чаро ин гавҳари якто ва ин дурри гаронбаҳоро бо ин сангрезаҳо баробар мекунӣ? *Садри Зиё*
**қомати якто** қомати рост; қади бемислу монанд.
То сахни чаман қомати яктои ту рафта,
Шамшод зи по рафтаю дар пои ту рафта. *Ҳоҷӣ*
3. *маҷ*. танҳо, фақат.
Якдилу якто хоҳам, ки бувӣ ҷумла маро
В-он ки ӯ чун ту бувад, якдилу якто нашавад.
*Манучеҳрӣ*
4. *д*. яккаву танҳо, ягона (сифати худо); ◇ **якто пушт** *кинояаз* қомати рост.
Эй фалак, дар ҳавои ту якто
Пуштам аз бори миннати ту дутост. *Заҳири Форьёбӣ*

**ЯКТОГАРД** یکتاگرد касе, ки танҳо мегардад, танҳогард, яккарав.
Чу берун аз чаман он сарви яктогард меояд,
Ба домангирии ӯ бӯи гул чун гард меояд. *Сайидо*

**ЯКТОДИЛ** یکتادل софдил, бекина, бекудурат.
Ту яктодиливу надидаҷаҳон,
Чунон дон, ки дарди ту ҷӯяд ниҳон. *Фирдавсӣ*

**ЯКТОР** یکتار иборат аз як қабат тор; *маҷ*. беқувват, бемадор, суст, заиф.
Баланд кунгури шоҳу каманди айёрӣ
Заифриштаву борику хому яктор аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯКТОРАВӢ** یکتاروی яккаравӣ; танҳоӣ, муҷаррадӣ, беалоқагӣ.
Бувад исиосош ҳиммат қавӣ
Ба танҳонишиниву якторавӣ. *Ҷомӣ*

**ЯКТОӢ** یکتائی 1. танҳоӣ, фардӣ; 2. беназирӣ, бемонандӣ.

Ҳоҷиро чун нашавад хотири бечора ду ним,
Ба рақибон нигарад ҷилваи яктоии ту. *Ҳоҷӣ*

3. ягонагӣ, муттаҳидӣ.

Бо ҳама иттиҳоду яктоӣ
Фарқ бар фарқ ҷида пайдоӣ. *Бедил*

4. *д.* ваҳдоният, худоӣ.

Ба фазли ҳиммати яктоӣ, агар лабе бо ҳарф ошно доштам, мухотаби дигаре набуд. *Бедил*

**ЯКТӮ** یکتو яктор, якнах, яккабат, ресмони яктоб.

Пас чу якранг шуд, ҳама ӯ шуд,
Ришта борик шуд, чу яктӯ шуд. *Саноӣ*

**ЯКУМ** یکم *ниг.* якӯм.

**ЯКХОНА** یکخانه ҳамманзил, ҳамхона, аз як манзил; *маҷ.* муттафиқ.

Маро сиву ду хидматгор буданд,
Ҳама якхонаву якрӯю якраъй. *Камоли Исмоил*

**ЯКХӮ(Й)** یکخو(ی) 1. дорои хулқу хӯи якхела, хушхулқ, хушфеъл.

Родмарду кариму бехалал аст,
Роду якхӯю якдилу яктост. *Фаррухӣ*

2. *маҷ.* ҳамхулқ, он кӣ бо каси дигаре як хел хулқу хӯ дорад.

То заминӣ, бо самои бас баланд
Якдилу яққиблаву якхӯ шаванд. *Румӣ*

**ЯКЧАНД** یکچند 1. як миқдор, чанде, қадаре; андаке, чизи андак; 2. як муддат, чанде, замоне; вақти андак.

Чу якчанд бигзашт, ӯ шуд баланд,
Ба нахҷир шер оваридӣ ба банд. *Фирдавсӣ*

Хоби харгӯш дод якчандам,
Оқибат одати паланг овард. *Анварӣ*

Саъдиё, даври некномӣ рафт,
Навбати ошиқист якчанде. *Саъдӣ*

**ЯКЧАШМ||ЯКЧАШМА** یکچشم||یکچشمه касе ё чизе, ки як чашм дорад, дорои як чашм.

Адӯ бар сари тахти якчашма рафт,
Ки аз чашми якчашма сад чашма рафт. *Шоҳин*

◇ **якчашма кардани арӯси субҳдам** *кинноя аз* зебоии тулӯи офтоб.

Арӯси субҳдам якчашма карда
Ба боми чорӯмин айвон баромад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯКШАБА** یکشبه мансуб ба як шаб; ба муддати як шаб; ҳар чизе, ки як шабро аз сар гузаронидааст, мисли кори якшаба, моҳи якшаба.

Олудаи миннати касон кам шав,
То якшаба дар висоқи ту нон аст. *Анварӣ*

**тифли якшаба** *кинноя аз* чизе, ки дар як шаб ба вуҷуд меояд.

Тайи макон бубину замон дар сулуки шеър,
К-ин тифли якшаба раҳи яксола меравад. *Ҳофиз*

**ЯКШАНБА||ЯКШАНБЕ** یکشنبه номи рӯзи дуюми ҳафта, ки баъд аз шанбе ва пеш аз душанбе меояд, явмулаҳад.

Ҷулуси ӯ ... дар явми якшанбе ... иттифоқ афтод. *Аҳмади Дониш*

**ЯК-ЯК** یک یک 1. яке баъди дигаре, паси ҳам, ба навбат, пасу дунболи якдигар.

Шабистон ҳама пеши Судоба боз
Давиданду бурданд як-як намоз. *Фирдавсӣ*

Диди, ки чӣ соҳ баршукуфтам,
Як-як сухане, ки буд, гуфтам. *Шоҳин*

2. ҷудо-ҷудо, алоҳида-алоҳида.

Зи ҳар гуна аз мурғу аз чорпой
Хӯриш карда овард як-як ба ҷой. *Фирдавсӣ*

**ЯК-ЯКӢ** یک یکی ҷанги тан ба тан, ҷанги якка ба якка.

Мусулмонони Дакан дар шамшербозӣ ва як-якӣ беназир ва бемисланд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЯККАБО** یکقبا дорои як қабо; *маҷ.* муфлис, бечора.

Ба тангчашмии он турки лашкарӣ нозам,
Ки ҳамла бар мани мискини яккабо овард. *Ҳофиз*

**ЯККАЛАМ** یکقلم 1. яксара, якбора; ҳама, ҳамагӣ; тамоман.

Мардуми Комрон-мирзо яккалам роҳи фирор пеш гирифтанд. *«Таърихи Фаришта»*

Иқтизои ҳусни саркаш яккалам бепардагист,
Ӯ ғалат бар чеҳра мепӯшад ниқоб аз чашми ман. *Шоҳин*

Натвон ба хомаи дузабон ҳарф бозгуфт,
Лаб бастаем яккалам аз достони дӯст. *Соиб*

2. ягон бор; ақаллан, лоақал.

Дӯш ба хоки дараш нола задам ҳамчу най,
Ҳеҷ нагуфт он санам яккалам: Афғони кист. *Туғрал*

**ЯККАЛАМА** یکقلمه тамоман, яксара.

Мулки маънӣ аз они туст ҳама,
Ин қаламрав турост яккалама. *Ҳилолӣ*

**ЯКӮМ||ЯКУМ** یکم нахустин, аввалини ҳар чиз.

**ЯКҶИЛАВ** یکجلو 1. тезрав, тезрафтор, тезқадам; 2. якрав, якраҳа.

**ЯКҶИҲАТ** یکجهت муттафиқ, ҳамфикр, якдил, ҳамақида, дӯст.

Ба ҳаққи сӯҳбати дерин, ки ҳеҷ маҳрами роз
Ба ёри якҷиҳати ҳақгузори мо нарасад. *Ҳофиз*

Роҷан он ҷо дӯст ва якҷиҳати ӯ буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ЯКҶИҲАТӢ** یکجهتی ҳамфикрӣ, ҳамраъйӣ, муттаҳидӣ, дӯстӣ.

Малик Ноиб ... ба ирсоли расул ва расоил изҳори якҷиҳатӣ ва ихлос карда. *«Таърихи Фаришта»*

**ЯКҶО** یکجا 1. дар як маҳал буда; 2. якбора, якборагӣ.

Сайидо, бархез аз ҷо чуст якҷо чун насим,
Медиҳад ҷӯши халоиқ мужда аз айши қадим. *Сайидо*

**ЯЛ** یل паҳлавон, шуҷоъ, далер.

Навозиду молиду зин барниҳод,
Бар ӯ барнишаст он ялӣ некзод. *Фирдавсӣ*

З-оҳанги нақораву сафи ҷанг
Карданд ялон ба ҷанг оҳанг. *Ҳилолӣ*

**ЯЛА** یله 1. кушода, сар додашуда; озод, раҳо.

Биёвард ҷӯпон ба майдон гала,
Намонд эч бар дашт аспи яла. *Фирдавсӣ*

Фитода ҳизаброну аспон яла,
Зи аспи яла ҳар тараф сад гала. *Ҳотифӣ*

**яла кардан** а) раҳо кардан, сар додан; даст кашидан.

В-ар сар ба ҷайби сабр кашам, гӯядам ба ноз:
Чун медиҳад дилат, ки маро мекунӣ яла. *Ҷомӣ*

б) тарк кардан, холӣ намудан.

Замоне накард ӯ яла ҷои хеш,
Бияфшурд бар кинагаҳ пои хеш. *Фирдавсӣ*

в) вогузоштан, ҳавола кардан, супурдан.

Ин саге буд посбони гала,
Ман бад-ӯ карда кори хеш яла. *Низомӣ*

**2.** хобида, афтода, хароб; **3.** беҳуда, ҳарза.

Даст бад-он камон барӣ, аз кафи марг ҷон барӣ,
Боэ чу бад гумон барӣ, он набувад ба ҷуз яла.
*Шамси Табрезӣ*

**4.** кач.

Бар сар яла ниҳода кулоҳу нишаста тунд,
Он ҳавсала кирост, к-он сӯ нигаҳ кунад. *Хисравонӣ*

**5.** бадахлоқ, фоҳиша.

Гашта ялизан ҳама бар бонги най
Ҳамчу занони яла аз баҳри май. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯЛАВОЧ||ЯЛАВУЧ** *т.* يلواج||يلوج пайғамбар.

Хисрави зулҷалолатайн аз маликиву салтанат
Мустаҳиқи хилофатайн аз ялавочу танг(а)рӣ. *Хоқонӣ*

**ЯЛАК** يلك кулоҳи гӯшакдор, навъе аз тоҷи подшоҳон.

То ман ба нури моҳи ту шабро барам ба рӯз,
З-он пеш, к-аз самур ба маҳ баркашӣ ялак. *Сӯзанӣ*

**ЯЛАЛӢ||ЯЛЛАЛӢ** يللى овоз ё бонгу фарьёде, ки дар ҳолати хушӣ, айшу ишрат ва кайфу сафо бароварда мешавад; ◇ **аз ялалӣ во кардан** *киноя аз* тарк кардани айшу ишрат.

Чарх ҳарчанд ба комат гардад,
Соғари айш мудомат гардад,
Нахӯрӣ бозии сурху зардаш,
Бар ҳазар, аз ялалӣ во кардаш. *Саиди Ашраф*

**ЯЛАНҶУҶ** يلنجوج навъе аз беҳтарин удҳо, ки барои хушбӯӣ месӯзонанд.

**ЯЛАФКАН||ЯЛФИКАН** يل افكن||يل فكن мағлубкунандаи паҳлавонон, паҳлавони бисьёр зӯр.

Он гурди ялфикан, ки ба тиру синон гирифт,
Андар ниҳолгаҳ бадали оҳувон ҳижабр.
*Абӯтоҳири Фазл*

**ЯЛДО** يلدا **1.** дарозтарин шаби зимистон, ки ба 22 декабрь рост меояд.

Бо зулфи ту қиссаест моро мушкил,
Ҳамчун шаби ялдо ба дарозӣ машҳур.
*Убайди Зоконӣ*

Эй хуш он оташи рахшанда, к-аз оннаш субҳ
Мебарад шӯълаи он занги шаби ялдоро. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* бисьёр сиёҳ ва торик.

Гар он Кайхисрав айвони нур аст,
Чаро̀ Бижан шуд андар чоҳи ялдо? *Хоқонӣ*

◇ **ду ялдо** *киноя аз* ду зулфи маҳбуба.

Дар соле агар шабест ялдо,
Дар як маҳи он санам ду ялдост. *Ҳидоят*

**ЯЛИЗАН** يلى زن *ниг.* **яллизан.**

**ЯЛКАН** يلكن манҷаниқ, ки ба воситаи он аз қалъа ба тарафи душман санг меандохтанд; *муқ.* **балкан.**

Аз тири ғамзаи ӯст дар дил ҳазор равзан,
Ҳуснест ҷони ошиқ в-он ғамзагонш ялкан.
*Абулмаъсали Бухорой*

**ЯЛЛАЛӢ** يللى *ниг.* **ялалӣ.**

**ЯЛЛИЗАН||ЯЛИЗАН** يلى زن хонанда, сурудхон.

Гашта ялизан ҳама бар бонги най
Ҳамчу занони яла аз баҳри май. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯЛМОН** يلمان зарби шамшер.

Зи ялмони шамшери он пурҷигар
Зи хун лола медид кӯҳ бар камар. *Шодӣ*

Синаи моҳию пушти гов дар ҳам дошт роҳ,
Теғро то дасти ӯ имо ба ялмон карда буд. *Ваҳшӣ*

**ЯЛОҚ** *т.* يلاق зарфе, ки дар он ба саг ва гурба хӯрок медиҳанд.

То̀ ошно кунам саги кӯи туро ба хеш,
Аз пардаҳои чашм ниҳам пеши ӯ ялоқ. *Шоҳин*

**ЯЛФИКАН** يل فكن *ниг.* **ялафкан.**

**ЯЛӢ** يلى мансуб ба ял.

Бибастам миёни ялӣ бандавор,
Або ҷодувон сохтам корзор. *Фирдавсӣ*

**ЯМ(М)** *а.* يم баҳр.

Чун надонад роҳи ям, раҳ кай барад,
Сӯи дарьё халқро чун оварад? *Румӣ*

*Барои хотирам ғам офариданд,*
Туфайли чашми ман ям офариданд. *Бедил*

Ҷомро завраҳи ями май кун,
Лангари сабр аз қарор гузашт. *Туғрал*

**ЯМАН** *а.* يمن **1.** тарафи дасти рост; **2.** номи мамлакатест, ки дар ҷануби нимҷазираи Арабистон воқеъ аст.

**ЯМАНӢ||ЯМОНӢ** يمنى||يمانى мансуб ба Яман; **ақиқи яманӣ** ақиқи машҳур, ки аз Яман меоварданд; *киноя аз* лаби маҳбуба.

Ду рух чун ақиқи ямонӣ ба ранг,
Даҳон чун дили ошиқон гашта танг. *Фирдавсӣ*

Надиҳад ҳеҷ касе об суханҳои маро,
Шуд дилам хун ба таманнои ақиқи яманӣ. *Сайидо*

**бурди ямонӣ** як навъ матои хатдор, ки аз Яман меоварданд.

[Бозаргон] гуфт:... косаи чинӣ ба Рум ораму ... обгинаи ҳалабӣ ба Яман ва бурди ямонӣ ба Порс.
*Саъдӣ*

**теғи ямонӣ** шамшери аълосифат, ки дар Яман тайёр мекарданд.

Амалро бимонда, аҷалро гирифта,
Гирифта ямин даст теғи ямонӣ. *Унсурӣ*

**ЯМИН** I *а.* يمين **1.** тарафи рост, тарафи дасти рост, рост; *муқобили* **ясор** 1.

Давлат аз пеш асту иқбол аз қафо, ҳар ҷо равӣ,
Фатҳу нусрат аз ямину бахту давлат аз ясор.
*Восифӣ*

**ямину шимол** тарафи дасти рост ва тарафи дасти чап.

Аз он ки рӯи сипаҳ бошад ӯ ба ҳар ғазве,
Ҳамегузорад шамшераш аз ямину шимол.
*«Луғати фурс»*

**ямину ясор** тарафи росту чап, ду тараф; *маҷ.* ҳар тараф.

[Ғозонхон] умароро бар ҳасби-маслиҳат аз ямину ясор равона гардонид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз ямину ясор аҳли ниёз
Даъвии ишқ мекунанд оғоз. *Ҷомӣ*

2. дастӣ рост.

Қасам ба юсри ясорат, ки ҳаст вақти сахо кон,
Ямин ба юмни я м и н а т, ки ҳаст гоҳи ато ям.
*Фалакӣ*

3. *таър.* тараф (ҷаноҳи) рости лашкар, фланги рости лашкар.

Ҳабаш бар ямин, барбарӣ бар ясор,
Ба қалб-андарун зангии девсор. *Низомӣ*

Саросар далерони Туронзамин
Қашиданд саф бар ясору ямин.
*«Таърихи Сайидроқим»*

4. қудрат, қувват, тавоной.

Устуни ман исмату ҳифзи ту аст,
Ҷумла матвии ямини он ду даст. *Румӣ*

**ЯМИН** II *а.* يمين 1. қасам, савганд.

Қасам ба юсри ясорат, ки ҳаст вақти сахо кон,
Я м и н ба юмни яминат, ки ҳаст гоҳи ато ям.
*Фалакӣ*

2. *маҷ.* гувоҳи қатъӣ ва равшан.

Қавли ӯ бар ҷаҳли ӯ ҳам ҳуҷҷат асту ҳам далел,
Фазли ман бар ақли ман ҳам шоҳид асту ҳам ямин.
*Манучеҳрӣ*

**ЯМИНУДДАВЛА** *а.* يمين الدوله 1. қудрат ва қуввати давлат; 2. лақабе, ки ба султон Маҳмуди Ғазнавӣ дода шуда буд.

Хилъати гаронмоя ... ба султон Маҳмуд фиристод ва ӯро аминулмилла ва яминуддавла лақаб дод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ЯМИНУЛЛОҲ** *а.* يمين الله *д.* ба қудрати худо, ба тавонони худо, ба баракати худо.

Санг аз вай қадру рифъат ёфта,
Бас яминуллоҳ хилъат ёфта. *Аттор*

**ЯММ** *а.* يم *ниг.* **ям(м).**

**ЯМН** *а.* يمن *ниг.* **яман** 1.

Нури ӯ дар ямну ясру тахту фавқ,
Бар сару бар гарданам чун тоҷу тавқ. *Румӣ*

Ҳам майманаро ба ямн андохт,
Ҳам майсараро ба яср пардохт. *Шоҳин*

**ЯМОН** I يمان дурахшон, тобон, дурахшанда, тобанда.

Дареғо, чунон рӯҳпарвар замон,
Ки бигзашт бар мо чу барқи ямон. *Саъдӣ*

**ЯМОН** II يمان: **теғи ямон теғи яманӣ.**

Бурда ба ҳангоми захм дар сафи майдони ҷанг
Ҳарбаи ҳиндуи ӯ ҳурмати теғи ямон. *Хоқонӣ*

**ЯМОНӢ** يمانى *ниг.* **яманӣ.**

**ЯМОҚ** *т.* يماق порчае, ки ба ҳар чизи дарида ва порашуда медӯзанд, пина, васла.

Ин кафш ҳазор пора ва ҳазор ямоқ буд ва ин имохоро бо асб ҳеҷ таъсире набуд. *Аҳмади Дониш*

Чандон даридааст гиребони тоқатам,
Дасти ғамат кӣ нест дигар қобили ямоқ. *Шоҳин*

**ЯНАПЛУ||ЯНПАЛӮ** ينپلو 1. бозоргоҳи калон, бозори умумӣ, ки дар он аз ҳар тараф чиз оварда мефурӯшанд.

Чун янаплу дар миёни шаҳрҳо
Аз навоҳӣ ояд он ҷо баҳрҳо. *Румӣ*

2. корвон, қофила.

**ЯНБӮЪ** *а.* ينبوع чашма, сарчашма.

На-к манам янбӯи он оби ҳаёт,
То раҳонам ошиқонро аз мамот. *Румӣ*

**ЯНГ** ينگ тарз, равиш; расм, оин; қоида.

Оини туст эҳсон, янги ту маърифат,
Набвад зи оли мирон оин чуз ину янг. *Сӯзанӣ*

**ЯНОБЕЪ** *а.* ينابيع *ҷ.* **янбӯъ.**

Янобеи илми ладуннӣ аз хотири хатираш сар барзад. *«Равзат-ус-сафо»*

Мутааттишони зулоли висол аз рашаҳоти янобеи лиқои ашраф тоза ва сероб гашта. *«Илми симиё»*

**ЯНПАЛӮ** ينپلو *ниг.* **янаплу.**

**ЯНСУРАКАЛЛОҲ** *а.* ينصرك الله *д.* туро худо нусрат диҳад! (дар мавриди талаби фатҳу муваффақият гуфта мешавад).

Мужда деҳ, эй тоҷвар, ки янсуракаллоҳ
Фоли ту аз мусҳафи давом баромад. *Хоқонӣ*

**ЯРАНДОҚ** يرنداق тасмаи нарм ва сафеди ғафс.

Ба ярандоқи гирди гардан ту
На бигардию на фурӯ гузарӣ. *Сӯзанӣ*

**ЯРАҚОН** *а.* يرقان *тиб.* беморие, ки дар бадан ва чашм зардӣ пайдо мешавад, қасалии зардча, зардпарма.

Яроқон интишорӣ аз сафро,
Ки шавад дар ҳама бадан пайдо. *Саноӣ*

Мар-ин писарро иллати яроқон падид омад. *Авфӣ*

Бо ин ҳама хун, ки дар раги ӯст,
Гулро яроқон давид дар пӯст. *Файзӣ*

**ЯРАҚОНӢ** يرقانى зардшуда, зардчашуда; **яроқонӣ шудан** *кинояи аз* хазон шудан.

Навҳат зи ту шуд узори олам,
Охир яроқонӣ аз ту шуд ҳам. *Хоқонӣ*

**ЯРБӮЪ** *а.* يربوع муши даштӣ, калламуш.

Тангчашмони қаҳтсолии ҷӯъ
Сайдшон заб, ишкоршон ярбӯъ. *Ҷомӣ*

**ЯРЛИҒ** *т.-м.* يرليغ фармони подшоҳӣ.

Ҳалокухон фармуд, то шаш ярлиғ навиштанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Элчиён ба Алмавт фиристод ва ярлиғе ба ӯ расонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЯРМАҒОН** يرمغان *ниг.* **армағон.**

**ЯРМАҚ** يرمق дирам, динор, пул.

То ҳакими замона аҳмақ шуд,
Дили ӯ ишқбози ярмақ шуд. *Саноӣ*

**ЯРОШ** *т.* يراش ҳуҷум, юриш.

То кадомин сӯй бошад он ярош,
Аллаҳ-аллаҳ рав ту ҳам з-он сӯй бош! *Румӣ*

**ЯРОЪ** *а.* يراع гамбуски хурд, ки дар шаб мепарад ва монанди оташ медурахшад, кирми шабтоб.

Яроъ ... шаби тира таярон кунад, равшании ӯ чун чароғ намояд. *«Илми симиё»*

**ЯРОҚ||ЯРОҒ** *т.-м.* يراق||يراغ **1.** аслиҳа, аслиҳаи ҷанг монанди шамшер, туфанг, тир, тӯп ва ғ.

... Ки сардори лашкар будӣ шаҳ Будоғ
Баҳодур ҷавоне ба ҷандин яроғ. *Шодӣ*

Асп ва ароқи мақтулонро гирифта(нд).
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**2.** асбобу анҷоми даркорӣ, созу сомони ҳар чиз; он чӣ қобилияти ба кор рафтан дорад.

Ин лашкар аз эшон қавитар нестанд, лекин фасод он аст, ки аспони эшон яроқанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЯРҒА||ЯРҒО** *т.* يرغه||يرغا тезрав, роҳвор, йӯрға.

Суксуконед, аз думам ярғо шавед,
То явошу маркаби султон бувед! *Румӣ*

**ЯРҒУ** *т.* يرغو **1.** ситеза, хусумат, низоъ, мунокиша; **2.** ҳукм, фармон.

Ошиқ аз муфтӣ натарсад, май биёр!
Балки аз ярғуи султон низ ҳам. *Ҳофиз*

**3.** мусодира, ғасб кардани молу мулк, аз тарафи подшоҳ мусодира шудани молу мулки касе.

Амир Насруллоҳ шеваи ярғу ва мусодара бар гардани сипоҳ ниҳод. *Аҳмади Дониш*

**4.** шикоят, арзу дод, даъво, мурофиа.

Саъдӣ, дигар бор аз ватан азми сафар кардӣ чаро?
Аз дасти он турки Хито ярғу ба хоқон мебарам.
*Саъдӣ*

**ЯРҲАМАКАЛЛАҲ** *а.* يرحمك الله *д.* раҳм кунад худо туро! (ибораест, ки вақти атса задани касе гуфта мешавад).

Ярҳамакаллаҳ зи осмон, ки дами субҳ
Атсаи мушкин зад аз сабои Сифоҳон. *Хоқонӣ*

**ЯСАВ** *т.* يسو қатор.

Чӣ кунам, нест маро аспаки роишҷилаве,
Ки намонад ба қафо вақти раворав зи ясав. *Шоҳин*

**ЯСАЛ** *т.* يسل **1.** паҳлуи лашкар, фланги лашкар; **2.** саф, қатор; **ясал бар ясал** саф ба саф, қатор-қатор, рада-рада.

Чу омад ду лашкар ясал бар ясал,
Зи наъли самандон бишуд санг ҳал. *Шодӣ*

**ясал кардан** саф бастан.

В-аз он сӯ амирону хони муғул
Ясал карда буданд дар паҳн ҷӯл. *Шодӣ*

**ЯСИР** *а.* يسير сахл, осон.

Гарчи ҳаст ин роҳи васлат бас асир,
Лек бо авни худо гардад ясир. *Шоҳидӣ*

**ЯСОВУЛ** *т.-м.* يساول саворе, ки дар рикоби амирон ва сардорон меравад; хидматгоре, ки асои тилло ё нуқра ба даст гирифта пешопеши амирон меравад; хидматгори дарбор.

Гаҳ найнавозу гоҳ шубонӣ, гаҳе гадо,
Гоҳе асо ба даст шавӣ аз ясовулон. *Сайидо*

Яке чӯбдасте ба даст рост истода ба ҳайати ясовул. *Аҳмади Дониш*

**ЯСОВУЛБОШӢ** *т.* يساولباشى сардори ясовулон.

**ЯСОЛ** *т.* يسال **1.** *ниг.* ясал.

Шитобон ясол аз ясору ямин,
Дарафтод печиш ба нофи замин. (2) *Ҳотифӣ*

**ясол кашидан** саф бастан, саф оростан.

Мардуми ӯ низ мусаллаҳ гардиданд ва ясол кашида ба ҷониби ғаним равон гаштанд.
*«Таърихи Фариштa»*

**2.** дастаи гул, ки дар рӯзҳои ид ба сар мегузоранд.

**ЯСОР** *а.* يسار **1.** тарафи чап, тарафи дасти чап, чап; *муқобили* **ямин** I 1.

Ба зери зулфи дуто чун гузар кунӣ, бингар,
Ки аз ямину ясорат чӣ беқаророн анд. *Ҳофиз*

Гар ту биншинӣ, нашинад сад ҷаҳон ҷон аз ясор,
В-ар ту бархезӣ, бихезад сад ҷаҳон дил аз ямин.
*Шоҳин*

**2.** *таър.* *тарафи чапи лашкар, фланги чапи лашкар,* майсара.

Саросар далерони Туронзамин
Кашиданд саф бар ясору ямин.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**3.** фаровонӣ; тавонгарӣ, сарватмандӣ, бадавлатӣ.

Ҷисмро дармадеҳ ба ҷоҳу ясор,
Саг чу девона шуд, ту з-ӯ хуш дор! *Саноӣ*

Лек дар хона ясори ӯ набуд,
З-ин сабаб ташвиши вақти ӯ фузуд. *Румӣ*

**4.** дасти чап.

Қасам ба юсри ясорат, ки ҳаст вақти сахо кон,
Ямин ба юмни яминат, ки ҳаст гоҳи ато ям.
*Фалакӣ*

**5.** шум, наҳс, номуборак.

Нишаста муддаиёнанд аз ямину ясор,
Худойро, ки бипарҳез аз я с о р е ҷанд. *Зуҳурӣ*

**ЯСОРӢ** يسارى сарват, боигарӣ.

Ба қадри басандаш ясорӣ бувад,
Кунад кор(е), ар марди корӣ бувад. *Низомӣ*

**ЯСОҚ** *т.-м.* يساق қоида, қонун, тартиб; **чӯби ясоқ** чӯби ҷазо, чӯбе, ки бо он гунаҳкорро ҷазо медиҳанд.

Адаб кардаш аввал ба чӯби ясоқ,
Бифарсуд аз гарданаш то ба соқ. *Ҳотифӣ*

**ЯСР** *а.* يسر чап, тарафи чап.

Нури ӯ дар ямну ясру таҳту фавқ
Бар сару бар гарданам чун тоҷу тавқ. *Румӣ*

Ҳам майманаро ба ямн андохт,
Ҳам майсарaро ба яср пардохт. *Шоҳин*

**ЯТИМ** *а.* يتيم **1.** бепадару модар, сағир, бекас.

Биравем ва он писари ятимро баргирем.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Сухан буд умре ба ҳар дур ятим,
Чу тифле, ки монад зи модар **ятим**. *Шоҳин*

2. олуфта; авбош, дузд, роҳзан.

Шабе ятимони Табрез ӯро тороҷ намуданд.
*«Хизонаи омира»*

3. *киноя аз* дурри ягона, ки гӯё дар садаф танҳо будааст.

Чист садафро, ки зи ҷони дуним
Парварад андар дили дарьё ятим?
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ятими дарьё** *киноя аз* дур, марворид.

**ЯТИМА** *а.* يتيمه *муаннаси* **ятим**.

**ЯТИМӢ** يتيمی 1. бепадарию бемодарӣ, сағирӣ, бекасӣ.

Зи гарди ятимӣ бишустам сарат,
Ба зевар биёростам пайкарат. *Шоҳин*

2. беназирӣ, бемонандӣ.

Мефитад бар пои мардум дам ба дам аз рӯи зард,
Дурри ашкам аз ятимӣ то ба найсон ошност.
*Туғрал*

**ЯТОҚ** *т.* يتاق посбонӣ, муҳофизат.

Хирадам язак фиристад ба висоқи хайлтошам,
Адабам тилоя дорад ба ятоқу посбонӣ. *Низомӣ*

Ту масти шароби нобу моро
Бедорӣ бикушт дар ятоқат. *Саъдӣ*

**ЯТОҚДОР** يتاقدار посбон, нигаҳбон, муҳофиз.

**ЯТОҚДОРӢ** يتاقداری посбонӣ.

Ӯ хуфта чу шоҳ дар аморӣ,
В-эшон ҳама дар ятоқдорӣ. *Низомӣ*

**ЯТОҚӢ** يتاقی посбон, нигаҳбон, муҳофиз.

Бурун шуд язакдори душманшинос,
Ятоқӣ камар баст бар ҷои пос. *Низомӣ*

Талоя равон шуд ба гирди сипоҳ,
Ятоқӣ ба пиромани боргоҳ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЯХ** يخ оби яз шиддати хунукӣ ба ҳам басташуда, оби афсурда.

Чунон шуд, ки гуфтӣ тирози наҳ аст
Ва ё пеши оташ ниҳода ях аст. *Фирдавсӣ*

Ман доғ фишонда бар сари ях,
Ту хуфта ба рӯи бистари наҳ. *Шоҳин*

**ях бастан (ё кардан)** афсурда шудани об.

Ба фаввора ях баст оби равон,
Бисоти чаман шуд пур аз шамъдон. *Сайидо*

Ҷавҳари об чанд ях бандад,
То кай аз боди шабнамӣ хандад. *Бедил*

Бо лашкари худ биёмад ва Ҷайҳун ях карда буд, аз рӯи ях бигузашт. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **яху чархро пойбаст кардан** *киноя аз* кори ғайри мумкин, кори ношуданӣ кардан.

... Ки бадхоҳро чун дарорад шикаст,
Яху чархро чун кунад пойбаст. *Низомӣ*

**ба ях барнигоштани номи** *касе киноя аз* фаромӯш кардани касе, ба хотир наовардани номи касе.

Ман аз васлат фуқоъ то кай кушоям,
Чу ту номам ба ях барменигорӣ. *Анварӣ*

**бар ях навиштан** *киноя аз* фаромӯш кардан.

Зи бас сардӣ, ки чун ях сард гаштам,
Фусуни ҳар дуро бар ях навиштам. *Низомӣ*

Ба барфоб раҳмат макун бар хасис,
Чу кардӣ, мукофот бар ях навис. *Саъдӣ*

**бар ях нишон задан** *киноя аз* фаромӯш кардан, аз хотир баровардан.

Басе гарданонро зи гарданкашон
Зад аз сардмеҳрӣ чу бар ях нишон. *Низомӣ*

**ЯХБАНД** يخبند ях бастан аз шиддати хунукӣ, аз сармои сахт ях бастан, сармои сахт.

Ҳаросон карда яхбандаш малакро,
Зи сармо сӯхта рӯи фалакро. *Туғро*

**ЯХБАНДОН** يخبندان *ниг.* **яхбанд**.

**ЯХДОН** يخدان 1. анбори ях, ҷои ях нигаҳ доштан.

Марав бе пӯстин ҳаргиз ба масҷид,
Ки яхдон аст аз гуфтори воиз. *Туғро*

2. сандуқи чармин, ки дар он асбобу анҷом нигоҳ медоранд.

Пур аз алвони неъмат буд яхдон,
Магӯ яхдон, ки анбони Сулаймон. *Саиди Ашраф*

**ЯХКӮБ** يخ كوب 1. асбоби яхшиканӣ; 2. яхкӯбанда, шикананадаи ях.

Зи бепарвоии ёрон гар афтад бар дарс корам,
Тамоми рӯз бояд дар задан, яхкӯбро монам.
*Саиди Ашраф*

**ЯХЛАХШАҚ** يخ لخشك *ниг.* **яхмола**.

**ЯХМОЛА** يخ ماله бозии рӯи ях.

Сарви равони ман, ки ба яхмола меравад,
Сад ҷон ба афтухез ба дунбола меравад.
*«Фарҳанги Онандроҷ»*

**ЯХНИҶӮШ** يخنی جوش пухта; бирьёншуда.

Ғаллаву гӯсфанд сум то гӯш
Гашта дар офтоб яхниҷӯш. *Низомӣ*

**ЯХНӢ** يخنی 1. гӯшти пухтаи хунукшуда.

Аз камар боз кард анбоне,
Ки дар ӯ буд яхнию ноне. *«Оташкада»*

Қамтар нону яхнӣ пеш андохтам, бӯида илтифот накард. *Аҳмади Дониш*

2. хӯроки пухтаи захира кардашуда; ҳар чизи захира кардашуда.

Маҳӯр ғам зи сайде, ки нокардаӣ,
Ки яхнӣ бувад, ҳар чӣ нохӯрдаӣ. *Низомӣ*

**ЯХОБ||ЯХОБА** يخ آب||يخ آبه обе, ки ях андохта хунук кардаанд, оби бисьёр хунук.

Кӯзае, к-ӯ аз яхоба пур бувад,
Чун арақ бар зоҳираш пайдо бувад. *Румӣ*

Ҳарорат бурун рафт аз офтоб,
Фалак шуд намоён чу тоси яхоб. *Сайидо*

**ЯХФУРӮШ** يخ فروش фурӯшандаи ях; ◇ **яхфурӯши Нишопур** гадое дар Нишопур, ки гӯё ба маҳсули гадоии худ ях харида, дар ҷувол андохта, кӯча ба кӯча гашта фурӯхтанӣ мешудааст, вале азбаски касе аз вай ях намехаридааст, он ях то охир об шуда талаф мегардидааст; *киноя аз* касе, ки кори бефоида мекунад.

Масали туст дар сарои ғурур
Масали яхфурӯши Нишопур.

Дар тамуз оби ях ниҳода ба пеш,
Кас харидор неву ӯ дарвеш. *Саноӣ*

**ЯХЧА** یخچه 1. тагарг, бороне, ки ба шакли ях меборад, жола.

Яхча мебориц аз абри сиёҳ
Чун ситора бар замин аз осмон. *Рӯдакӣ*

2. *киноя аз* дандон.

Он пистаи хандон нигар, он чашмаи ҳайвон нигар
В-он яхчаҳо пинҳон нигар дар оташи ҷонпарвараш. *Бадри Чочӣ*

**ЯХЧОЛ** یخچال яхдон, яханбор.

Меъдае шӯълахори сад дӯзах,
Матбахи яхфурӯши сад яхчол. *Зуҳурӣ*

**ЯШБ||ЯШП** یشب|| یشپ *ниг.* яшм.

Қарда гул аз таҷориби таҳқиқ,
Монеи барқу сел яшбу ақиқ. *Бедил*

**ЯШК** یشک дандони тез ва калони пешини ҳайвонҳои бузург ва дарранда, ашк, ноб.

Яке зиштрӯ буду болодароз,
Сару гардану яшк ҳамчун гуроз. *Фирдавсӣ*

Он чӣ дар ҳайҷо ту кардастӣ ба шамшеру ба тир,
Пил натвонад ба яшку шер натвонад ба ноб. *Муиззӣ*

**ЯШМ** یشم як навъ санги қиматбаҳои ақиқмонанд, ки ҳар хел ранг дорад.

Хок ба сар марди тиҳичашмро,
Қ-аз паи зар дур шумурад яшмро. *Хисрави Деҳлавӣ*

Дар тахтгоҳи Ҷайҳун се қитъа санги яшм буда, ки ҳеҷ кас мисли он сахра надида. *«Равзат-ус-сафо»*

Яке боғест дар шаҳри Бухоро,
Алам бошад ба боғи Шаҳроро.
Заминаш рехта аз мармари яшм,
Тамошо бар заминаш дӯхта чашм. *Сайидо*

◇ **яшм бастан** *киноя аз* муҳофизат кардан, паноҳ шудан аз хатар ба эътибори он, ки гӯё ҳар кас яшм бо худ дошта бошад, аз офати барқ эмин будааст.

Наёрад рӯзи кин ҷустан наҷот аз саъқаи теғаш,
Мухолиф бар ҳар андом арчи яшми Қошғар бандад. *Ломеӣ*

**ЯШМА** یشمه пӯсти хоми сафед, ки бо даст молида пардоз мекунанд.

Чу хон ниҳод, наҳоре фурӯ ниҳад пешат
Чу табъи хеш ба хомӣ, чу яшма бе чарбу. *Мунҷик*

**ЯШП** یشپ *ниг.* яшб.

**ЯЪЛАМУЛЛАҲ** *а.* یعلم‌الله *д.* худо медонад (дар мавриди ваҷду хурсандӣ гуфта мешавад).

Яъламуллаҳ, ки гар ой ба тамошо рӯзе,
Мардумон аз дару бомат ба тамошо оянд. *Саъдӣ*

**ЯЪНЕ** *а.* یعنی калимаест, ки одатан пеш аз ҷумла ва ё ибораи тафсир меояд.

Кардем гудоз аз нафаси гарми дили хеш,
Яъне ба зари қалб ниҳодем иёре. *Мулҳам*

**ЯЪС** *а.* یأس ноумедӣ, маъюсӣ.

Гули ҳар бӯстонеро, ки биниӣ зери пероҳан,
Гулистоне зи доғи яъс пинҳон дар бағал дорад. *Махфӣ*

Дамид аз шоми яъсам субҳи уммед,
Ба бахти тираам тобид хуршед. *Ҳозиқ*

Ин хабари яъс ба самъи Бобур-мирзо расид. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ЯЪСОМЕЗ** یأس‌آمیز ноумед, маъюс.

Ба охир он ҷунуни яъсомез
Хаёле дар дилаш ангехт маҳмез. *Ҳоҷӣ*

**ЯЪСУБ** *а.* یعسوب занбӯри нар, подшоҳи занбӯри асал.

Эшонро [оруҳоро] подшоҳест, ки ӯро яъсуб хонанд, ба ҷусса аз инҳо бузургтар аст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Яъсубро пайдо кунад ва манозил ҷиҳати эшон таъин намояд, ки асал дар ғояти зебоӣ ҳосил шавад. *«Илми симиё»*

**ЯЪСШИКАН** یأس‌شکن барҳамдиҳандаи ноумедӣ, аз дил барандаи маъюсӣ.

Гашт ҳар як хумор яъсшикан:
Муфлис аз хӯша, мунъим аз хирман. *Бедил*

**ЯЪҚУБ** *а.* یعقوب 1. кабк; 2. номи яке аз пайғамбарони банӣ-Исроил (яҳудиён), ки падари Юсуф буд.

Чу Яъқубам ар дида гардад сафед,
Набуррам зи дидори Юсуф умед. *Саъдӣ*

**ЯЪҚУБӢ** *а.* یعقوبی 1. пайрави Яъқуб, пайрави мазҳаби Яъқуб.

Эшонро мазоҳаби бисёр буд, чун яъқубиён ва юнусиён. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. *маҷ.* меҳрубонӣ, дӯстдорӣ.

Сазад, гар аз камоли хубии ӯ
Кунад пири фалак яъқубии ӯ. *Ҷомӣ*

**ЯЪҶУҶ** *а.* یأجوج 1. дар афсона навъе аз махлуқот, ки Яъҷуҷу Маъҷуҷ низ мегӯянд ва бадиовар ҳисоб меёбад; 2. қавми афсонавӣ, ки дар ҷанг мағлуб намешудаанд ва гӯё Искандар барои пешгирии онҳо садд (девор) баста будааст.

Чу яъҷуҷ бар қалъа монданд даст,
Даромад ба садди Сикандар шикаст. *Сайидо*

**ЯҒАНҶ||ЯҒТАНҶ** یغنج|| یغتنج мори зарди безаҳр.

Мори яғанҷ агарт дӣ бигазид,
Навбати мори афъияст имрӯз. *Шаҳид*

**ЯҒЛИҒ** *т.* یغلغ тири пайкондор.

Ҳанӯзаш парри яғлиғ дар уқоб аст,
Ҳанӯзаш барги нилуфар дар об аст. *Низомӣ*

Парри каргас бину парри хармагас
Яғлиғеро, к-аз камон хоҳад кушод. *Хоқонӣ*

**ЯҒЛОҒУ** *т.* یغلاغو зарфе, ки дар он равған доғ мекунанд ва хӯрданиҳои дигар бирьён мекунанд, тоба.

Яғлоғу ҳамчун хатибони Ҳиндустон бар болои минбари дегдон баромада ... *«Илми симиё»*

**ЯҒМО** *т.* يغما **1.** тороҷ, ғорат.

Заҳир аз дину дил чун шуд тиҳидаст,
Дигар дар дил ғами яғмо надорад. *Заҳири Форьёбӣ*
Ғамзаи соқӣ ба яғмои хирад оҳихта теғ,
Зулфи дилбар аз барои сайди дил густурда дом. *Ҳофиз*

**яғмо кардан** (*ё* **сохтан**) а) ғорат кардан.

Шахсе ҷомаи ҳезумкашон пӯшида, хост то ба имтиҳон он суфраро яғмо созад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

б) рабудан, бурдан.

Эй бути Яғмо, дилам яғмо макун,
Шодии ҷонӣ, маро шайдо макун. *Анварӣ*

**ба яғмо бурдан** тороҷ кардан, ғорат намудан.

Ин лашкари ғам, ки ҷуз матои ҳаёт ба яғмо намебарад, аз кадом мамар хуҷум кард. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба яғмо бурд чашми кофират мулки дилу дикро,
Кӣ гуфт он турки тирандозро таълими ғорат деҳ? *Шоҳӣ*

**ба яғмо додан** тороҷ кунондан, ба ғорат додан.

Ҳусни ҷаҳонгират чу кард он зулф дур аз пеши рӯ,
Додӣ ба яғмо Румро, кардӣ парешон Шомро. *Камоли Хуҷандӣ*

**ба яғмо рафтан** тороҷ шудан, ғорат гардидан.

Гар ҳама султон ба тамошо равад,
Хирмани дарвеш ба яғмо равад. *Хисрави Деҳлавӣ*
Хуни диле, ки буд, ба яғмои дида рафт,
Мино ҳар он чӣ дошт, нисори аёғ кард. *Шоҳин*

2. номи ноҳияе дар Туркистон, ки хубрӯёнаш машҳур будаанд; ◇ **дилбари Яғмо** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Нагуфтамат, ки ба яғмо равад дилат, Саъдӣ,
Чу дил ба ишқ диҳӣ дилбарони Яғморо. *Саъдӣ*

**офтоби Яғмо** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Эй офтоби Яғмо, эй халлухинажода,
Ҳам турки моҳрӯӣ, ҳам моҳи хурзода. *Муиззӣ*

**ЯҒМОБАР** يغمابر ғоратгар.

Сунбули пуртоби ӯ ғоратгари дилҳо,
Наргиси нимхоби ӯ яғмобари ҷонҳо. *«Хористон»*

**ЯҒМОГАР** يغماگر тороҷгар, ғоратгар.

Яғмогари шаҳри офият бош,
Дар ишқ қатили бедият бош. *Файзӣ*

**ЯҒМОГАРӢ** يغماگرى тороҷгарӣ, ғоратгарӣ.

Дошт чашми соҳираш дар мулки дин яғмогарӣ,
То камони абруяшро ғамза тирандоз буд. *Туғрал*

**ЯҒМОЧӢ** يغماچى яғмогар, ғоратгар, тороҷгар.

Ҳамчу яғмочӣ, ки хона меканад,
Зуд-зуд анбони худ пур мекунад. *Румӣ*

**ЯҒМОӢ** يغمائى **1.** тороҷгар, ғоратгар.

Шабу рӯзи ӯ чун ду яғмоианд,
Ду паймонаи умрпаймоианд. *Ҷомӣ*

2. тороҷгарӣ, ғоратгарӣ.

Дар ин чаман чу дарояд хазон ба яғмоӣ,
Раҳаш ба сарви сиҳиқомати баланд мабод. *Ҳофиз*

3. мансуб ба яғмо 2.

Ба Яғмову Чин з-он наёрам нишаст,
Ки яғмоию чинӣ орам ба даст. *Низомӣ*

◇ **яғмоӣ нигор** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Бурун омад, чӣ гӯям, навбаҳоре,
Ба раъноӣ чу яғмоӣ нигоре. *Низомӣ*

**бути яғмоӣ** *киноя аз* маҳбубаи зебо.

Диле, ки ҳури биҳиштӣ рабуду яғмо кард,
Кай илтифот кунад бар бутони яғмоӣ. *Саъдӣ*

**ЯҒТАНҶ** يغتنج *ниг.* **яғанҷ.**

**ЯҚЗ** *а.* يقظ бедорӣ, ҳушьёрӣ; бедор гардидан.

Баъд аз яқзу интибоҳ он сурат бидуни тағьир беиштибоҳ рӯй намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЯҚЗА** *а.* يقظة *ниг.* **яқз.**

Баъд аз ду соат ҷунон ба хоб рафтанд, ки то рӯзи дигар ба оламӣ яқза ва интибоҳ наомаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЯҚЗОН** *а.* يقظان бедор, ҳушьёр.

Бувад дар хонаи зарринш маъво, чун бувад хуфта,
Кунад бар водии симин тамошо, чун бувад яқзон. *Ломеӣ*

**ЯҚИН** *а.* يقين **1.** собитшуда, донисташуда; возеҳ; бешак, бешубҳа, дуруст.

Зи гирья бар сари мардум яқин, ки хонаи ашк
Фурӯ равад шаби ҳиҷрон, зибаски борон аст. *Камоли Хуҷандӣ*
Мусаввире, ки яқин сурати бадеи ту дид,
Ниҳад чу сурати девор пушт бар девор. *Шоҳин*

2. ҳақиқат, ростӣ, дурустӣ.

Ин гулистон даме ки кард баҳор,
Ҷуз яқин дар ҷаҳон намонд осор. *Бедил*

3. бовар, итминон, эътимод.

Ба пиндор натвон сухан гуфт зуд,
Нагуфтам туро, то яқинам набуд. *Саъдӣ*
Ту бибурдӣ ҳама яқини дилам
Ба тариқе, ки кас гумон набарад. *Хисрави Деҳлавӣ*
Дар дӯстии Ҳофиз агар нестат яқин,
Зар холис асту бок намедорад аз маҳак. *Ҳофиз*

**яқини комил** эътимоди саҳеҳ, бовари қатъӣ, бидуни шубҳа.

Лекин яқини комил медонад, ки ин лаззат чанд рӯзе беш нест. *Аҳмади Дониш*

**ба яқин** бе шубҳа, албатта.

Гуфтаӣ: Хуни ту як рӯз бирезам ба яқин,
Дар дили хаста маро буд гумон низ чунон. *Камоли Хуҷандӣ*

**ба яқин донистан** бовар ҳосил кардан, итминон пайдо намудан.

Тааммул кард ва ба яқин бидонист. *Авфӣ*

**яқин гардидан** (*ё* **гаштан**) равшан шудан, итминон ҳосил шудан; исбот шудан.

Кунун то яқинат нагардад гуноҳ,
Ба гуфтори душман газандаш махоҳ. *Саъдӣ*
Ончунон дида шуд, ки гашт яқин
Асари зонуи шутур ба замин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**яқин донистан** бовар кардан, итминон доштан, хуб донистан.

Аз ин меҳнат онҳо, ки берун шуданд,
Яқин дон, ки аз модар акнун шуданд. *Сайидо*

Яқин медонам, ки ба андак илтифоти ... шумо ... ин мушкил осон хоҳад гашт. *Садри Зиё*

**яқин доштан** бовар кардан; ба дурустӣ донистан;

**яқин дуруст шудан** эътимоди саҳеҳ ҳосил шудан, боварии саҳеҳ ҳосил гаштан.

Бигуфто: Шуд акнун яқинам дуруст,
Ки ин ҷома бар қомати туст чуст. *Ҷомӣ*

**яқин кардан** бовар кардан, эътимод кардан.

Гуфта будӣ дӯш: Хоҳам рехт хуни Сайидо,
Худ яқин кардиву моро дар гумон андохтӣ. *Сайидо*

**яқин шинохтан** бовар ҳосил кардан, итминон пайдо намудан.

Агар сухан ба дил аз гӯш бештар нарасад,
Яқин шинос, ки аз норасоии сухан аст. *Соиб*

Агар табиати хубсу нифоқ дарьёбӣ, яқин шинос, ки сӯҳбати акобир дарнаёфта. *Бедил*

**яқин шудан** ошкор гардидан, возеҳ шудан.

Яқин шуд, ки ишқаш раҳи дил задаст,
Қадам дар раҳе сахт мушкил задаст. *Ҷомӣ*

Яқинам шуд, ки дар ҳар қатра ҷонест,
Ниҳон дар ҳар кафи хоке ҷаҳонест. *Бедил*

**ЯҚТИН** *а.* يقطين ҳар рустание, ки ба рӯи замин паҳн ва густурда мешавад аз қабили бодринг, каду ва ғ.

Ҷу бедбун, ки тановар шавад ба панҷаҳ сол,
Ба панҷ рӯз ба болош барравад яқтин. *Саъдӣ*

Зуд болад хасми ӯ монанди яқтин, лек ӯ
Он кунад бо хасм, к-озармоҳ бо яқтин кунад. *Ломеӣ*

**ЯҲМУМ** *а.* يحموم 1. дуди сиёҳ; 2. номи асп.

Рахш бо ӯ лоғару Шабдез бо ӯ кундрав,
Вард бо ӯ арҷалу Яхмум бо ӯ ажкаҳан. *Манучеҳрӣ*

**ЯҲТАМИЛ** *а.* يحتمل эҳтимол дорад, мумкин аст, эҳтимол.

Агар номи Озидро аз хутба бияфканем, яхтамил ки мисриён ғавғо кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ин мард мусофир аст ва яҳтамил ки ҳамроҳи суфаро бошад. *Аҳмади Дониш*

Агар пул ихтиёр намояд, яҳтамил ки қушбегӣ озурдахотир шавад. *Садри Зиё*

**ЯҲУД** يهود *ниг.* яҳудӣ.

**ЯҲУДИ(Й)ЯТ** يهوديت расму оини яҳудиён, дини яҳудиён.

**ЯҲУДӢ** يهودى *банӣ-Исроил, халқи яҳудӣ, ки забонашон* ба гурӯҳи забонҳои сомӣ тааллуқ дорад ва аз ҷиҳати баромад ва баъзе хислатҳои миллӣ, хусусан аз ҷиҳати умумияти динӣ ягонагӣ доранд.

Ҳар он фитрате, ки аз модар зода буд, ба ҳамон фитрат аз ҷаҳон бигзарад: яҳудӣ — яҳудӣ, насронӣ — насронӣ. *Аҳмади Дониш*

**ЯҲЬЁ** *а.* يحيى 1. исми хос; 2. номи пайғамбари банӣ-Исроил (яҳудиён); 3. номи шахсе, ки бисьёр сахӣ будааст.

**ЯҲЬЁСИРАТ** يحيى‌سيرت хушхулқ, хушсират, нектабъ.

Зоҳидам, аммо бараҳмандин, на яҳьёсиратам,
Шоирам, аммо лабидоин, на ҳассонмахбарам. *Хоқонӣ*

# Ғ

**Ғ** ҳарфи сию чорӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ—ҳарфи غ; *ниг.* **ғайн.**

**ҒАБИН** *а.* غبين фиребхӯрда, зарардида; **ҳайфу ғабин** таассуфангез ва зарарнок.

Ҳар кӣ бо султон шавад ӯ ҳамнишин,
Бар дараш шистан бувад ҳайфу ғабин. *Румӣ*

**ҒАБН** *а.* غبن 1. зарар ва зиён; зарару зиён дар харидуфурӯш.

Эшон аз ғабни ин воқеа пушти даст ба дандон гирифта, дар рафъи ӯ раъйҳо заданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Нақди моро мабар, эй хоҷа, ба сарроф, ки мо
Ин ҳама ғабн зи қаллобии сарроф кашем. *Ҷомӣ*

**ғабни фоҳиш** зарари бисьёр, зарари аз ҳад зиёд.

Савдогарон матое, ки аз вилоёт биёваранд, ... ба андак суде фурӯхта бошанд ва ғабни фоҳиш савдо нанамоянд. *«Таърихи Фаришта»*

2. фиреб, ҳила, макр.

Шарҳи ту ғабн аст бо аҳли ҷаҳон,
Ҳамчу рози ишқ дорам дар ниҳон. *Румӣ*

**ҒАБОВАТ** *а.* غباوت гӯлӣ, аҳмақӣ, нодонӣ, бехабарӣ.

Вазир чун подшоҳро бар ҷанг таҳриз намояд дар коре, ки ба рифқу сулҳ тадорук пазирад, бурҳон ба ғабовати хеш намуда бошад. *«Калила ва Димна»*

**ҒАБРО(Ъ)** *а.* غبرا||غبراء замин, хок.

Гулрухон дида ба хоки раҳи он шаҳ доранд,
Нест сар барзада аз тӯдаи ғабро наргис. *Восифӣ*

**ҒАБУҚ** *а.* غبوق шаробе, ки бегоҳӣ мехӯранд, шаробхӯрии шабона.

Сабӯҳ ба ғабуқ ва ғабуқ ба сабӯҳ пайваста. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАБҒАБ** *а.* غبغب бағбаға, гӯшти барҷастаи зери манаҳ.

Офтобе — ҳилоли ғабғаби ӯ,
Рутабе — ногазида кас лаби ӯ. *Низомӣ*

Бувад дар барам рӯзу шаб з-он нигор,
Зи ғабғаб — турунҷу зи пистон — анор. *Савдо*

**ҒАБӢ** *а.* غبى кундзеҳн, калтафаҳм, нофаҳм.

Хештанро бар Алию бар набӣ
Бастааст андар замона ҳар ғабӣ. *Румӣ*

**ҒАВ** غو наъра ва овози бисьёр баланд, фарьёди баланд.

Ғави дидбон омад аз дидгоҳ,
Ки аз дашт бархост гарди сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Баромад ғави кӯсу овои ной,
Дарафтод гардуни саркаш зи пой. *Фирдавсӣ*

**ҒАВВОС** *а.* غواص ғӯтазананда дар об; касе, ки барои ба даст овардани марворид дар баҳр ғӯта мехӯрад, ғӯтахӯр ва обдони марворидҷӯй.

Сухан гавҳар шуду гӯянда ғаввос,
Ба сахтӣ дар каф ояд гавҳари хос. *Низомӣ*

**ҒАВВОСӢ** غواصی амали ғаввос, фурӯравӣ дар баҳр дар ҷустуҷӯи марворид.

Бо дурри ятиме, ки дар таҳсили он дар дарьёи Туркистон ғаввосӣ мекард ..., бозгашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба баҳри ишқ ғаввосӣ бикун, маншин ба соҳилҳо,
Зи дарси ишқ шояд ҳал шавад қуфли дари дилҳо. *Имло*

**ғаввосӣ доштан** ғаввосӣ кардан, гавҳарҷӯӣ кардан дар баҳр.

*Зи бас дорем мо ғаввосии баҳри сухан акнун,*
Гуҳар аз қулзуми маънӣ кашад фикри баланди мо. *Туғрал*

**ҒАВОИЛ** *a.* غوائل *ҷ.* **ғоила.**

Аз ... ғавоили ғадри гандумнамои ҷавфурӯш таҷаннуб намудан мӯҷиби эминӣ аз хатар (аст). *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҒАВОМИЗ** *a.* غوامض *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ғомиз, ғомиза; 2.** суханҳои печида ва мушкил, нуктаҳои борики пӯшидамаъно.

Дар ... истихроҷи ғавомизи он кор муболаға ба ҳадди ифрот расонид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Абӯнаҷм мазҳаби он ҷамоатро ба тарики табьин ва тафсил тақрир намуда, ман бар ғавомизи он иттилоъ ёфтам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАВОН** غوان **ғав-ғавкунон, ав-авкунон.**

Саг ба хоб-андарун ғавон бошад,
Гарчи бедор посбон бошад. *Саноӣ*

**ҒАВОНӢ** *a.* غوانی *ҷ.* **ғония** занҳои соҳиб; ҷамоли сурудхон.

Бизӣ бо амонию ҳури қабой,
Ба руди ғавонию лаҳни ағонӣ. *Манучеҳрӣ*

Мақоми ғавонӣ гирифта навоеҳ,
Бисоти анодил гирифта анокиб. *Манучеҳрӣ*

**ҒАВОШӢ** *a.* غواشی *ҷ.* **ғошия.**

Ва ҳафтсад пили бесутуншакл бо ғавошии мусаввар ва аслиҳаи нафис ва анвои ороиши дигар дар халафи ҳар ду симот бардоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАВОЯТ** *a.* غوایت гумроҳӣ; навмедӣ.

Арбоби ҷаҳлу ғурур рӯи шақоват ба биёбони ғавоят ниҳода ... бо ғӯриёни беоқибат мутаваҷҷеҳи Ҳирот гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАВР** *a.* غور **1.** мағок, чуқурӣ, умқ, пастӣ ва қаъри ҳар чиз.

Танг бувад ғори ту бо ғаври ӯ,
Ҳеҷ бувад умри ту бо даври ӯ. *Низомӣ*

Ҷаъфархоҷа бозгашта тааррufи роҳҳо, тафтиши кӯҳҳо ва рӯдҳо, тафаҳҳуси ғавру нуҷуд, саҳлу ҷабал менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* умқ ва чуқурии маънои чизе, ҳақиқат ва моҳияти чизе; диққат, мулоҳиза, андеша.

Харобиву бадномӣ ояд зи ҷавр,
Бузургон расанд ин суханро ба ғавр. *Саъдӣ*

Амирзода Султон агарчи ба ҷамол ва насаб ороста буд, аммо дар маҳорат ғавре надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва агар дар ҷавҳари хеш тааммуқ кунад ва ба ғавр бингарад, медонад, ки вай чист ва аз чӣ чиз аст. *Аҳмади Дониш*

**ғаври ашкол** моҳият, ҳақиқат ва чӣ будани шаклҳо, суратҳо.

Мӯъҷизе бин, ки ғаври ашколаш
На ба пои таваҳҳум афтодаст. *Анварӣ*

**ғавру ғоят** ҳақиқат ва моҳияти ҳар чиз.

Носеҳони вай боз намуда буданд, ки ғавру ғояти ин ҳадис бузург аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҒАВС I** *a.* غوث фарьёдрас, мададгор.

То абад аз зулмате дар зулмате
Меравандӯ нест ғавси раҳмате. *Румӣ*

**ҒАВС II** *a.* غوص **1.** ғӯта хӯрдан дар об; фурӯ рафтан дар зери об барои ба даст овардани марворид.

Он кас, ки ғавс карду гуҳар ёфт аз биҳор,
Табъи туро ба ҷуд фузун аз биҳор ёфт. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* тааммуқ кардан, чуқур андеша ва мулоҳиза кардан.

Чун нафс аз мувозабати назар муаттал шавад ва аз фикр дар ҳақоиқ ва ғавс дар маонӣ эъроз кунад, ба ... балодат гирояд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҒАВШОД** غوشاد ҷои шабгузаронии чорпоён, ки чор тарафаш иҳота карда шудааст; қутан.

Субӯҳу мазкит баҳмон гирифту дайр фалон,
Ва мо ҷу говон гирд омада ба ғавшодо. *Абулаббоси Марвазӣ*

**ҒАВҒО** غوغا **1.** бонгу фарьёд, шӯру фиғон.

Дар андаруни мани хастадил надонам кист,
Ки ман хамӯшаму ӯ дар фиғону дар ғавғост. *Ҳофиз*

**2.** ҳаяҷон, ошӯб, фитна.

Сад ҳазорон дил ба ғавғо бурдай,
Шаҳр пуршӯр аст аз ғавғои ту. *Анварӣ*

В-ар касе хоҳад, ки ғавғое кунад дар мулки ту,
Аз сипоҳи аҳраман бар ҷони ӯ ғавғо бувад. *Муиззӣ*

**рӯзи ғавғо** рӯзи ҷанг.

Эй Юсуфи хуршедчеҳр, эй Ораши абрашсипеҳр,
Маҳ лаъли ту бар рӯи меҳр аз рӯзи ғавғо рехта. *Бадри Ҷочӣ*

**3.** бонгу хурӯши сӯфиён дар ҳалқаи ҷаҳр.

Зи чашму зулфи ӯ ошиқ куҷо ёбад ҳузури дил,
Ки дар ҳар гӯшае фитнасту дар ҳар ҳалқае ғавғо. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҒАВӢ** *a.* غوی гумроҳ.

Гуфт Лайлиро халифа, к-он туӣ,
К-аз ту Маҷнун шуд парешону ғавӣ? *Румӣ*

**ҒАД** *a.* غد фардо, пагоҳ.

Он сарои бақо туrост муад,
Явм бигзору ҷон кан аз паи ғад. *Саноӣ*

**ҒАДАНГ** غدنگ **1.** ҷоҳил, нодон, аблаҳ; **2.** ландаҳур, дағали бесулуқай.

Ҳама чун ғӯли биёбон, ҳама чун мори салиб,
Ҳама бадзаҳра ба хӯю ҳама чун коки ғаданг. *Қареуддаҳр*

**ҒАДДОР** *а.* غدار бисьёр ғадркунанда, сахт бевафо, бисьёр бевафо, хиёнатгар.

Бо ғамзаи ғаммозаи он ёри вафодор
Андешаи ин олами ғаддор кӣ дорад? *Шамси Табрезӣ*

Бале, марди фосиқ, фоҷир, ғаддор, нобакор, саффок ва золим аст. *Аҳмади Дониш*

**ҒАДИР** *а.* غدير кӯл; обе, ки аз оби борону сел ва дигар обҳои партав ҷамъ шудааст ва равон намешавад.

Халақ шавад зи нишасти дароз ҳуллати мард,
Ки ганда гардад, чун дер монад оби ғадир. *Абулалои Шуштарӣ*

Ғадири пуробе буд, ки ҳоким ба вақти доварӣ бар канораш нишастӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАДИРА||ҒАДИРАТ** *а.* غديره||غديرت гесӯ, мӯи бофта.

**ҒАДОИР** *а.* غدائر *ҷ.* **ғадира||ғадират.**

Муанбар — завоиб, муаққад — ақоис,
Мусалсал — ғадоир, сачанчал — туроб. *Манучеҳрӣ*

**ҒАДР** *а.* غدر **1.** бевафоӣ, аҳдшиканӣ.

Қадимони худро бияфзой қадр,
Ки ҳаргиз наёяд зи парварда ғадр! *Саъдӣ*

Ҳарчанд Барнақш дар айёми собиқ бо мо адоватҳо варзида ва ғадрҳо кардааст, акнун чун паноҳ ба мо оварда, сиёнати ӯ воҷиб менамояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** фиреб, макр, тазвир, ҳила.

Ба милвоҳи макр, ки бар доми ғадр баста будам, мурғи дилҳоро қайд кардам. *Авфӣ*

Ҳар киро як бор ғадри ту ба хотир бигзарад,
Эй басо ғадре, ки бар ӯ чархи ғаддор оварад. *Муиззӣ*

**ҒАДРМАНД** غدرمند ғаддор, хиёнаткунанда.

Дар замона мар-туро се ҳамраҳанд,
З-он яке вофиву он ду ғадрманд. *Румӣ*

**ҒАДРПЕША** غدرپيشه ғаддор, хиёнаткор, ҷафокор.

Аз даҳри ғадрпеша вафое наёфтам,
В-аз бахти тирарой сафое наёфтам. *Хоқонӣ*

**ҒАДУД** *а.* غدود без, ғудда.

Ва з-ин ҳама, ки бигуфтам, насиби рӯзи бузург
Ғадуду заҳраву саргину хуни бугон кун. *Кисоӣ*

**ҒАЖ** غژ гавак кашида роҳ рафтан, хазидан ба воситаи зону ва зӯри даст.

З-он ҳама ғажҳо дар ин хона раҳ аст,
Ҳар ду гоме пур зи каждумҳо чаҳ аст. *Румӣ*

**ҒАЖГОВ** غژگاو *ниг.* **ғажғов.**

**ҒАЖГОВДУМ** غژگاودم *ниг.* **ғажғовдум.**

**ҒАЖИДАН** غژيدن хазидан, гавак кашидан, гавак рафтан, ба воситаи зону ва зӯри даст роҳ рафтан.

Зоғ биёбон гузид, худ ба биёбон сазид,
Бод ба гул барвазид, гул ба гул андар ғажид. *Кисоӣ*

Гар ту боши рост в-ар бошӣ ту каж,
Пештар меғаж, бад-ӯ вопас мағаж! *Румӣ*

**ҒАЖ-ҒАЖОН** غژغژان гаваккашон, хазида роҳравон.

Ғаж-ғажон омад ба сӯи тифл тифл,
Вораҳид аз уфтодан сӯи сифл. *Румӣ*

**ҒАЖҒОВ||ҒАЖГОВ** غژغاو||غژگاو навъе аз гов, ки аз думи он парчами байрақ ва бодбезак месозанд; қутос.

**ҒАЖҒОВДУМ||ҒАЖГОВДУМ** غژغاودم||غژگاودم ҳайвоне, ки думаш монанди думи ғажғов аст.

Ғажғовдум гавазнсурину ғизолчашм,
Пили зарофагардану гӯри ҳаюнбадан. *Ломеӣ*

**ҒАЗАБ** *а.* غضب хашм, қаҳр.

Гарми ғазаб чӣ мекунӣ наргиси масти нозро?
Нозу карашма бас бувад дилшудаи ниёзро. *Махфӣ*

Ва билҷумла то ғазаб ва шаҳват мусаххари ақл набошад, адл сурат набандад ва адл аз камоли ақл хезад. *Аҳмади Дониш*

Фарзанди азизи худ талаб кард,
Гаҳ лутф намуду гаҳ ғазаб кард. *Шоҳин*

**ҒАЗАВОТ** *а.* غزوات *ҷ.* **ғазв||ғазва||ғазо.**

Дар вилояти машриқу мағриб ғазавот карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАЗАЛ** *а.* غزل *адш.* шеъри лирикӣ, ки аз 5-11 байт иборат буда, ба тарзи «аа ба ва га» қофиябандӣ дорад.

Ғазал Рӯдакӣ-вор некӯ бувад,
Ғазалҳои ман Рӯдакӣ-вор нест.
Агарчи бикӯшам ба борик ваҳм,
Бад-ин парда-андар маро бор нест. *Унсурӣ*

Доим аз мутрибони хеш ба базм
Ғазали шоирони хеш талаб,
Шоиронат чу Рӯдакиву Шаҳид,
Мутрибонат чу Саркашу Саркаб. *Фаррухӣ*

**ҒАЗАЛГӮӢ** غزل گوئی ғазалсароӣ, ғазалхонӣ.

Ҳар мурғ ба дастоне дар гулшани шоҳ омад,
Булбул ба навосозӣ, Ҳофиз ба ғазалгӯӣ. *Ҳофиз*

**ҒАЗАЛИЁТ** *а.* غزليات *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ғазал.**

Ғазалиёти ироқист суруди Ҳофиз,
Кӣ шунид ин раҳи дилсӯз, ки фарьёд накард? *Ҳофиз*

**2.** маҷмӯаи ғазалҳо.

**ҒАЗАЛХОН** غزلخوان хонандаи ғазал, ғазалсаро; сурудхон.

Зулфошуфтаву хайкардаву хандонлабу маст,
Пераҳанчоку ғазалхону суроҳӣ дар даст. *Ҳофиз*

**ҒАЗАНФАР** *а.* غضنفر шер.

Ба базм-андарун чун Аторуд мусоид,
Ба разм-андарун чун ғазанфар муҳориб. *Манучеҳрӣ*

Чун рӯбоҳ, ки аз ҳамлаи ғазанфар гурезон шавад, фирор ихтиёр карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАЗБОН** *а.* غضبان **1.** хашмгин, бадқаҳр, ғазабнок ва норозӣ.

Ҳоли ғазбон ... мушобаҳате дорад ба ҳолати маст. *Авфӣ*

Бар гули сурх аз нам уфтода лаолӣ,
Ҳамчу арақ бар изори шоҳиди ғазбон. *Саъдӣ*

**2.** манҷаниқ, асбоби қадимии сангандозӣ ва қалъашиканӣ.

Ба харсанги ғазбон харобаш кунанд,
Ба селоби хун ғарқи обаш кунанд. *Низомӣ*

3. санге, ки ба воситаи манҷаниқ ба сӯи қалъаи душман андохта мешуд.

Сари мардонагӣ он мард дорад,
Ки гар ғазбон занандаш, сар нахорад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҒАЗВ||ҒАЗВА||ҒАЗО** *а.* غزو||غزوه||غزا ҷанг, ҳарб, разм дар роҳи дин.

Ҳар сол ба ғазв меравад ва ғанимати вофир ҳосил мекунад. *Авфӣ*

Ғозӣ зи ғазо лофзанону ғарази ӯ
Ҷуз ғорати номус намудор наёбӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

Амир Темур дар ғазваи Ҳиндустон мавоҷиби аскария ба ҳар моҳе чиҳил динор муқаррар сохт.
*Аҳмади Дониш*

**ҒАЗЛ** *а.* غزل **1.** риштан, бофтан.

На либосам бе тасарруфи ғазлу насху хиётат ва дибоғат муяссар шавад. *Насириддини Тӯсӣ*

**2.** ришта, ресмон.

**ҒАЗО** *а.* غزا *ниг.* **ғазв.**

**ҒАЗОЗАТ** *а.* غضاضت **1.** забунӣ, пастӣ, расвоӣ; **2.** зарар.

**ҒАЗОЛ** *а.* غزال **1.** оҳу, оҳубара.

Таковаре, ки қавитар зи Рахши Рустами Зол,
Ба ҳамла ҳамчу ҳижабру ба пӯя ҳамчу ғазол.
*Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* маҳбуба.

Ғазоле маст шамшере гирифта,
Ба ҷои оҳуӣ шерӣ гирифта. *Низомӣ*

Сабо, ба лутф бигӯ он ғазоли раъноро,
Ки сар ба кӯҳу биёбон ту додаӣ моро. *Ҳофиз*

**ғазоли симандом** маҳбубаи зебо, духтари хушрӯ.

Ҳама рӯзон ғазоли симандом
Бурд гӯсоларо зи хона ба бом. *Низомӣ*

**ҒАЗОЛА** *а.* غزاله **1.** оҳубараи мода.

Он шоҳи тундҳамла, ки хуршеди шергир
Пешаш ба рӯзи маърака камтар ғазола буд. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* офтоб.

**ҒАЗОЛВОР** غزالوار ғазолмонанд, оҳумонанд; ҷусту чолок.

Ғазолвор ҳамерафт, ман давон аз пай,
Ки то расидам он сайдро ба гирогир. *Савдо*

**ҒАЗОРАТ** *а.* غزارت фаровонӣ, бисьёрӣ.

Димна гуфт: ... Фоидаи садоди раъй ва ғазорати ақл он аст. *«Калила ва Димна»*

**ҒАЗУБ** *а.* غضوب бисьёр ғазабнок, сахт хашмгин.

Ҳариси саодатро дар тамаккун аз рондани шаҳват ва ғазуб дар истило ва шиддати савлат донанд.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҒАЙ(Й)** *а.* غی гумроҳӣ, ба ғалат ва иштибоҳ мондан.

Чанд кӯбам оҳани сарде зи ғай,
Дардамидан дар қафас хин то ба кай? *Румӣ*

**ҒАЙБ** *а.* غيب нопадидӣ, нопайдоӣ; ҳар чизи нопайдо ва ниҳонӣ.

Ҳусни бепоёни ӯ чандон ки ошиқ мекушад,
Зумраи дигар ба ишқ аз ғайб сар бармекунанд.
*Ҳофиз*

Чун ҳаюло ниқоби ғайб дарид,
Исм зоҳир ба арзи шакл расид. *Бедил*

**ғайби сирф** олами асрор.

Эй забони ростгӯят ҳамҳадиси ғайби сирф,
В-эй хаёли ростбинат ҳамнишини ваҳьи ноб.
*Анварӣ*

**ҒАЙБА** غيبه **1.** пулакҳои оҳану пӯлод, ки бар ҷавшан устувор мекардаанд.

Ба ҷанг-андарун шерпайкар дурафш
Бар он ғайбаи зангхӯрда бунафш. *Фирдавсӣ*

Бар об туро ғайбаҳои ҷавшан,
Бар хок туро чархҳои гиребон. *Мунҷик*

**2.** тиркаш; ҷаъба.

**ҒАЙБАТ I** *а.* غيبت ғоибӣ, нопадидӣ, пинҳон будан, ҳозир набудан; дурӣ, ҷудоӣ ва муфорақат.

Маро дар ғайбати ту хатари ҷон бошад. *Авфӣ*

Аз дасти ғайбати ту шикоят намекунам,
То нест ғайбате, надиҳад лаззате ҳузур. *Ҳофиз*

Ҳар кӣ туро чизе гӯяд — ҳузур ва ғайбат, ҳоҳӣ ба нифоқ ва хоҳӣ ба муҳаббат, агар рост гӯяд, шукр кун! *Аҳмади Дониш*

**ҒАЙБАТ II** *а.* غيبت *ниг.* **ғи(й)бат.**

**ҒАЙБДОН** غيبدان донандаи розҳои пӯшида, кашфкунандаи рамзҳо ва асрор.

Барбанд ду чашми айббинро,
Бикшой ду чашми ғайбдонро. *Шамси Табрезӣ*

**ҒАЙБДОНӢ** غيبدانی розҳои пӯшидаро донистан.

Дар шуои офтоби маърифат
Зарра лофи ғайбдонӣ мекунӣ. *Шамси Табрезӣ*

**ҒАЙБНАМО(Й)** غيبنما(ی) оламнамо, ҷаҳоннамо, он кӣ асрори ғайб ба ӯ зоҳир мегардад.

Диле, ки ғайбнамой асту ҷоми Ҷам дорад,
Зи хотаме, ки аз ӯ гум шавад, чӣ ғам дорад? *Ҳофиз*

**ҒАЙБӢ** غيبی мансуб ба ғайб ва олами ғайб.

Дар ин мазиқи тафаккур зи хотифи ғайбӣ
Ба гӯши ҷони ман омад яке хуҷаста нидо.
*Убайди Зоконӣ*

**ҒАЙЗ I** *а.* غيض **1.** бачаи бемаҳал сақатшуда, афгона; **2.** *маҷ.* бебаҳо шудан, камбаҳо шудан.

Гоҳи шӯхӣ палид чун магасанд,
Гоҳи сӯҳбат ба ғайз чун данасанд. *Саноӣ*

**ҒАЙЗ II** *а.* غيظ хашму оташини сахт; хашму ғазаб.

Мансурро дар ғояти ғайз ... дидем. *Авфӣ*

**ҒАЙЙ** *а.* غی *ниг.* **ғай(й).**

**ҒАЙМ** *а.* غيم абр, меғ.

**ҒАЙН** *а.* غين номи ҳарфи бисту дуюми алифбои арабии тоҷикӣ غ, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 1000 баробар аст.

**ҒАЙР** *а.* غير **1.** бегона, ношинос.

Ҳофиз, ар ҷон талабад ғамзаи мастонаи ёр,
Хона аз ғайр бипардозу биҳил то бибарад. *Ҳофиз*

Ғайрро бо зар чу коми дил бувад ҳосил зи ту,
Нест ҳосил коми дил, оям чу бепул сӯи ту. *Савдо*

2. дигар, каси дигар.

Ҳоҷаташ н-ояд, ки ғайре нашри фазли ӯ кунад,
З-он ки доим ҳиммати ӯ фазли ӯро ношир аст.
*Муиззӣ*

3. бо изофа ё бо изофа ва пешоянд маънои гуногун дорад; **ғайри ...** ҷуз, ба ҷуз.

Ғайри фаҳму ҷон, ки дар гову хар аст,
Одамиро ақлу ҷони дигар аст. *Румӣ*

Ҳар табибе, ки хабар дошт зи бемории ишқ,
Ғайри васли ту нафармуд давои дили ман. *Ҳилолӣ*

**ғайри золика** ба ғайри ҳамин, ғайр аз ин; **ғайри мутаноҳӣ** беинтиҳо, беҳад, бепоён, ғайримаҳдуд.

Маротиби эҳтиёҷи инсонӣ ғайри мутаноҳист.
*Аҳмади Дониш*

**аз ғайри ...** ҷуз, ба ҷуз.

Фурӯ бастани дида аз ғайри дӯст
Бари аҳли дил айни бинандагист. *Хоҷу*

**ҒАЙРАТ** *а.* غيرت 1. рашк; ҳасад.

Мани рамида зи ғайрат зи по фитодам дӯш,
Нигори хеш чу дидам ба дасти бегона. *Ҳофиз*

Маҳе — ғайрати шамсаи ховарӣ,
Буте — рашки бутхонаи озарӣ. *Хоҷу*

**ғайрат бурдан** рашк кардан.

Бар қурбати ӯ ғайрат бурданд ва ҳасад варзиданд. *Авфӣ*

2. саъю ҳаракати бисьёр; ҷуръат, ҷасорат.

В-агар бурдборӣ кунӣ аз касе,
Бигӯянд ғайрат надорад басе. *Саъдӣ*

**ғайрат овардан** ба саъю ҳаракат ва ҷасорату ҷуръат даромадан, боҳаракату ҷасорат шудан.

Сабуктигин аз бесомонии сулолаи Сомонӣ ғайрат овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАЙРУҲУМ** *а.* غيرهم ғайри онҳо, ғайр аз онҳо, ба ҷуз онҳо.

Баъзе аз маволӣ ва таломиз ва ғайруҳум ба дари хонаи Ҳофизи Тӯтӣ ҳуҷум ва издиҳом намуданд.
*Восифӣ*

**ҒАЙС** *а.* غيث борон, борони сахт.

Шаятонро шиносад аз султон,
Ғайсро боздонад аз тӯфон. *Саноӣ*

**ҒАЛА** *а.* غله *ниг.* **ғалла.**

**ҒАЛАБА** *а.* غلبه 1. фатҳ, нусрат, пешдастӣ, бартарӣ ва фирӯзӣ.

Аммо мазнунот муқаддамоте буванд, ки ба ғалабаи гумон пазируфта оянд. *Ибни Сино*

Ва эшонро ёрӣ дод, то дасти сапедҷомагон дароз гашт ва ғалаба карданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Агар қасдаш аз дуньё хашм рондан бувад ва ғалаба кардан, ин сифати сибоъ аст, на сифати одамӣ.
*Аҳмади Дониш*

2. касрат, фаровонӣ, бисьёрӣ.

Амир-шайхи ҳоҷӣ бо ғалабаи анбӯҳ аз ақиби мухолифон равон шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҷамъе аз Бодғес аспон оварда буданд ва дар бозор карда ва ғалабае аз аснофи халқ ҷамъ шуда, ба харидани онҳо иштиғол менамуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

3. ғулув, ҳуҷум.

Зимистон, ки вақти ғалабаи кофирон мешуд, аз ҳар деҳе он ҷо мардуми бисьёр ҷамъ омада ғазв (ме)кардаанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

4. ғавғо, мағал.

Абдулмалик ... фурӯ афкандаш ва сараш бибуриш, бонг бархост. Гуфт: Ин чӣ ғалаба аст?
*«Таърихи Табарӣ»*

**ҒАЛАДОН** غلهدان *ниг.* **ғалладон.**

**ҒАЛАЁН** *а.* غليان 1. ҷӯш, ҷӯшиш; 2. *маҷ.* ҷӯшу хурӯш, туғьён.

Чун аз он ҷо зоил шавад, ин ғалаёну мад сокин шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАЛАС** *а.* غلس торикии охири шаб.

Хум равон карда зи сеҳре чун фарас,
Карда карбосе зи маҳтобу ғалас. *Румӣ*

**ҒАЛАТ** *а.* غلط хато, саҳв.

Мардумон гуфтанд: Ту Ҳошим ибни Ҳакимӣ. Гуфт: Ғалат кардаед. *«Таърихи Наршахӣ»*

Мижаи сиёҳат ар кард ба хуни мо ишорат,
Зи фиреби ӯ биандешу ғалат макун, нигоро! *Ҳофиз*

**ҒАЛАТБИНӢ** غلطبينى хатобинӣ, чизи дурустро носаҳеҳ тасаввур кардан; хатокорӣ, иштибоҳкорӣ.

Ба фикри дил нафитодем аз ғалатбинӣ. *Саъдӣ*

Ғалатбинӣ аз нашъаи аҳвалист,
На чӯбе бувад рахш, агар сандалист. *Бедил*

**ҒАЛАҚ** *а.* غلق чӯбест, ки ба воситаи он дар аз ақиб баста мешавад, калидон, ғалақа.

Бе мадҳати ту калиди гуфтор
Андар ғалақи даҳон наҷунбад. *Хоқонӣ*

**ҒАЛАҚА** *а.* غلقه *ниг.* **ғалақ.**

**ҒАЛБАҚАН||ҒАЛБАКИН** غلبكن||غلبكين панҷара, дари шабакадор, ки дар паси дарҳо шинонда мешавад; даре, ки аз навда ва ё най мебофанд ва ба ҷои дари боғ мешинонанд, ки ба воситаи он ҳар ду тарафро дидан мумкин аст.

Зистану мурданат якест маро,
Ғалбакани дар чӣ боз, ё чӣ фароз.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ҒАЛЕВОҶ||ҒАЛЕВОЖ** غليواج||غليواژ мурғи гӯштрабо, чӯчагирак, чӯҷабарак; мушрабо; заған.

Эй бачаи ҳамдуна, битарсам, ки ғалевоҷ
Ногаҳ бирбоядт, дар ин хона ниҳон шав! *Лабибӣ*

Ғалевожро бо кабӯтар чӣ кор,
Ба бози малик дархур аст ин шикор. *Низомӣ*

**ҒАЛИЗ** *а.* غليظ 1. ғафс, қуюқ, ситабр; 2. *маҷ.* бадмуомила, дурушту дағал.

Мутааллиқон бар дар биёоранд ва ғализони шадид баргуморанд. *Саъдӣ*

Падари ман марде ғализ буд дурууштхӯй.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒАЛИЗӢ** غليظى 1. ғафсӣ, ситабрӣ; 2. бар, арз, сербарӣ.

Дар ҷомеи Басра ҷӯбе дидам, ки дарозии он сӣ араш буд ва ғализии он панҷ шибру чаҳор ангушт буд. *Носири Хисрав*

**ҒАЛИЛ** *а.* غليل ташна, он кӣ аз ташнагӣ ҳалқаш хушк шудааст.

Ё магар Фиръавнию кавсар чу Нил
Бар ту хун гаштаст нохуш, эй ғалил! *Румӣ*

**ҒАЛЛА||ҒАЛА** *а.* غله **1.** даромад ва дахл аз пули иҷора, кироям хона ва ғ.; **2.** ҳосиле, ки аз замин мерӯяд, ҳамчун ҷав, гандум, ҷуворӣ ва донаҳои дигар; **ғалла бардоштан** ғалла даравидан, ғалла ҷамъ кардан.

Бидонӣ гаҳи ғалла бардоштан,
Ки сустӣ бувад тухм нокоштан. *Саъдӣ*

**ғалла варзидан** ғаллакорӣ кардан, ба кишти ғалладона машғул шудан.

Ҳар ғалла, ки ба оби корез варзида будӣ, ҳар бист ман як ман ситадӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒАЛЛАДОН||ҒАЛАДОН** غله‌دان анбори ғалла, бордон, ҷои нигаҳ доштани ғалла; ◇ **ғаладони адам** замин, хок.

Хона зи муште ғала пардохта,
Дар ғаладони адам андохта. *Низомӣ*

**ҒАЛЛОТ** *а.* غلات ҷ. **ғалла 2.**

Ҳар соле аз иртифоот ва ғаллот аз тарафи Мовароуннаҳр ба наздики бародари худ Наср фиристодӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ин дарбандон муддати ҳашт моҳ бимонд ва қурби понсад мард фурӯ шуд ва тамомати ғаллот талаф гашт ва анъом тороҷ шуд. *«Таърихи Систон»*

**ҒАЛО** *а.* غلا қаҳту қиматӣ, баланд шудани нархи ғаллаву дона ва чизҳои дигар.

Ва лашкариёни подшоҳи ҷаҳонгир Чингизхон саҳронишин буданд ва малбусоту мафрушот дар урдуи ӯ ғалое тамом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАЛТИДАН** غلتيدن||غلطيدن **1.** афтидан, худро афгандан, худро ба замин андохтан.

Ба пешаш биғалтид Вомиқ ба хок,
Зи хуни дилаш хок ҳамранги лок. *Унсурӣ*

Ба хобу ба оромаш омад шитоб,
Биғалтид бар ҷома Афросиёб. *Фирдавсӣ*

**2.** афтода ғелидан.

**ҒАЛТОНДАН** غلتاندن||غلطاندن афтондан, андохтан бар замин; афтонда ғелондан.

... Ки бигзор, то захми теғи ҳалок
Биғалтонадам лоша дар хуну хок. *Саъдӣ*

**ҒАЛУБ** *а.* غلوب ғалабакунанда, ғолибшаванда.

Инчунин печид матлубу талуб,
Андар ин лаъбанд мағлубу ғалуб. *Румӣ*

**ҒАМ** *а.* غم ғусса, андӯҳ, хафагӣ.

Агар ғамро чу оташ дуд будӣ,
Ҷаҳон торик будӣ ҷовидона. *Шаҳиди Балхӣ*

Ман аз хубон басе ғамҳои мушкил дидаам, лекин
Ғами ҳиҷрон бувад мушкилтарини ҷумла мушкилҳо. *Ҳилолӣ*

◇ **ғам гирифтан** *аз касе* қасос ва ниқор **гирифтан** аз касе.

Аз эшон ғами шайх Ҳайдар гирифт. *Шодӣ*

**ғам гусордан** ғам хӯрдан, ғам дидан.

Бо ишқ ғаме намегусорам,
Ишқи ту ғам аст, ғамгусор аст. *Анварӣ*

**аз ғам осуда будан** *киноя аз* беғам будан, дур аз ғам будан.

Ба ту осуда будам аз ҳама ғам,
Ту бимурдию ман наёсоям. *Масъуди Саъд*

**ҒАМАНДЕШ** غم‌انديش ғамнок, ғамгин.

Раҳонам зи ғам ҳар ғамандешро,
Кунам марҳаме ҳар дили решро. *Ҷомӣ*

**ҒАМАНДӮЗ** غم‌اندوز ғамгин, андӯҳгин, пурғаму ғусса, пур аз андӯҳ.

Қ-эй чароғи шаби сияҳрӯзон,
Мояи шодии ғамандӯзон! *Ҷомӣ*

Диле реше, ғамандӯзе, балое,
Ба доми ишқи хубон мубталое. *Убайди Зоконӣ*

**ҒАМАНҶОМӢ** غم‌انجامی бартараф шудани ғам, ба охир расидани ғаму ғусса.

Аз диловезиву тарӣ чун ғазалҳои Шаҳид,
В-аз ғаманҷомию хушӣ чун тарона(и) Бӯталаб.
*Фаррухӣ*

**ҒАМАРОТ** *а.* غمرات ҷ. **ғамра.**

Худро дар шӯълаҳои оташбори ҷанг монанди самандар ва дар ғамароти амвоҷи дарьё монанди наҳанг андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАМГАЗИДА** غم‌گزيده ғамзада, ғамдида, ғамгин.

**ҒАМГИН** غمگين андӯҳгин, ғамнок.

Амри Лайс ба Нишобур бошид, ғамгину андӯҳгин ва пушаймон шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Чунонки касе ғамгин шавад аз корҳо, ки набояд кардан, биистад ё чун сахт шод шавад, он гоҳ низ биистад ва кор накунад. *Ибни Сино*

**ҒАМГУСОР** غمگسار несткунандаи ғаму андӯҳ, ғамзидой, ғамбарор; ғамхӯр, ғамхор, мӯнис.

Фусурдадилонро дарорад ба кор,
Ғамолудагонро шавад ғамгусор. *Низомӣ*

Он шаб, ки ғамгусори ғами мо ту будай,
Имрӯз нест ҷуз ғами ту ғамгусори мо. *Анварӣ*

**ҒАМДИДА** غمديده ғамгин, ғамзада, аламзада, он кӣ ғами бисьёр дидааст.

Саводи дидаи ғамдидаам ба ашк машӯй,
Ки нақши ҳоли туам ҳаргиз аз назар наравад.
*Ҳофиз*

**ҒАМЗ** *а.* غمز **1.** ишорат бо чашму абрӯ, нозу карашма бо ишорати чашм.

Ба ғорат бурд ғамзат як ҷаҳон дил,
Лабатро гӯ, ки охир турктоз аст. *Анварӣ*

**2.** суханчинӣ, ғаммозӣ, наммомӣ.

[Халифа] гуфт: Бинобар эътимоде, ки бар ту дорам, сухани вазир дар ғамзи ту нашнидам.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба гуфти ҳосидон ва ғамзи соиён бар ман мутағайир шудааст. *Авфӣ*

**ҒАМЗА** *а.* غمزه ҳаракати чашм ва ба ҳам пӯшидани мижаҳо аз рӯи ноз ва карашма, имову ишора кардан бо чашм ва абрӯву мижгон.

Сӯи ман буд ишорати ғамза,
Гарчи бо дигарон сухан мегуфт. *Ҷомӣ*

Хуни мо он ғамза мерезад, на зулфу рух, Камол,
Ошиқонро нозу ишва мекушад, не рангу бӯй.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ғамзаи ҷоду** имову ишорати дилфиреби маҳбуба бо чашму абрӯ ва мижгон.

Ошиқ зи дилу дин назари ақл бипӯшид,
То кофирии ғамзаи ҷодуи ту донист.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҒАМЗАДА** غمزده ғамгин, андӯҳгин, он кӣ аз ғаму андӯҳ афгор шудааст.

Биё, ки чархи мушаъбид ҳазор шӯъбада сохт,
Ки боз кори ҷигархастагони ғамзада сохт. *Ҷомӣ*

**ҒАМЗАЗАН** غمزه‌زن ғамзакунанда, карашмагар, нозкунанда, шӯхчашм.

Намаки реши дилфигорон буд,
Ҳарчи он шӯхи ғамзазан мегуфт. *Ҷомӣ*

**ҒАМЗАЗАНӢ** غمزه‌زنی карашманамоӣ, шӯхчашмӣ.

Накашад хотири ман ҷуз ту ба ҳар ҷо, ки касон
Сухани ишвагарӣ ғамзазанӣ мегӯянд. *Ҷомӣ*

**ҒАМЗИДО(Й)** غمزدا(ی) ғамбаранда, хурсандибахш, фараҳафзо.

Бархез, соқиё, ба карам ҷуръае бирез,
Бар ошиқони ғамзада з-он ҷоми ғамзидо. *Ҷомӣ*

Ҳамчу май ғамзидои махмурон,
Чун шифо дастгири ранҷурон. *Бедил*

**ҒАМИН** غمین ғамгин, андӯҳгин.

Ситора бад-он кӯдак ошуфта дид,
Ғамин гашт, чун бахти ӯ хуфта дид. *Фирдавсӣ*

Ҳаме зӯр кард ин бар он, он бар ин,
Ба пархош ҳар як зи дигар ғамин. *Савдо*

**ҒАМКОҲ** غمکاه ғамбарор, ғамфарсо; ғамзидо.

Адли ӯ ҷонфазову ғамкоҳ аст,
Фазли ӯ ҳамчу умр ҷонхоҳ аст. *Саноӣ*

**ҒАММОЗ** *а.* غماز **1.** ишоракунанда ба чашм, чашмакзан, бозидорандаи чашм бо нозу карашма.

Рамзи чашмат ин бувад, набвад набудан баъд аз ин
Маҳрами асрори худ он чашми ғаммози туро.
*Туғрал*

**2.** суханчин, суханчини гузаро, наммом.

Ҳар се пеши мардумон, ҳастанд ғаммозони ман,
Ҳар куҷо ғаммоз бошад, роз кай пинҳон бувад.
*Муиззӣ*

Сиришкам омаду айбам бигуфт рӯй ба рӯй,
Шикоят аз кӣ кунам, хонагист ғаммозам. *Ҳофиз*

Чу Сайидо накушоям забон айби касе,
Нишаста қосиди ғаммоз дар буногӯшам. *Сайидо*

**ҒАММОЗА** *а.* غمازه *муаннаси* **ғаммоз; ғамзаи ғаммоза** ғамзаи бонозу серкарашма.

Бо ғамзаи ғаммозаи он ёри вафодор
Андешаи ин *олами ғаддор* кӣ дорад?
*Шамси Табрезӣ*

**ҒАММОЗӢ** غمازی суханчинӣ, наммомӣ.

Забонро аз дурӯғу суханчинӣ ва дашному тӯҳмат ва ғийбату ғаммозӣ бастам. *«Нигори дониш»*

Ҳалқаи кокул туро пайваста мегӯяд ба гӯш,
Нест ғаммозӣ тариқи ошиқони пардапӯш. *Сайидо*

**ҒАМНОК** غمناک ғамгин, андӯҳгин.

Ғамнок набояд буд аз таъни ҳасуд, эй дил,
Шояд, ки чу вобинӣ, хайри ту дар ин бошад. *Ҳофиз*

**ҒАМНОМА** غمنامه номаи ғам, дафтар ва китобе, ки дар он ғаму андӯҳи касе зикр шудааст.

Шарҳи ғамномаи ҳиҷрони ту аз хуни ҷигар
Чун ҳино бар кафи поят бинигорам, бинишин. *Савдо*

**ҒАМОЛУДА** غم‌آلوده ғамгин, ғамзада.

Фусурдадилонро дарорад ба кор,
Ғамолудагонро шавад ғамгусор. *Низомӣ*

**ҒАМОМ** *а.* غمام абр, абри сафед.

Инон ба хиттаи мағриб кашида моҳи тамом,
Намуда орази нуронӣ аз ниқоби ғамом.
*Убайди Зоконӣ*

Офтоби рухат дареғ бувад
Дар ҳиҷоби заломи зилли ғамом. *Ҷомӣ*

**ҒАМОМОСО** غمام‌آسا абросо, монанди абр, абрвор.

Кафат мулки ҷаҳон аз кӯҳу дашту баҳр пур карда,
Ғамомосо пур аз лаълу забарҷад, лӯълуву мармар.
*Восифӣ*

**ҒАМОН** غمان *ҷ.* ғам.

Заминро бибӯсиду дил шод кард,
Зи банди ғамон пас дил озод кард. *Фирдавсӣ*

**ҒАМПАРАСТ** غم‌پرست ғампарвар, он кӣ ба ғам хӯ гирифтааст.

Ҷонҳои ғампараст кунун гашт шодмон,
Дилҳои ноумед кунун шуд умедвор. *Убайди Зоконӣ*

**ҒАМПАРВАР||ҒАМПАРВАРД||ҒАМПАРВАРДА** غم‌پرور||غم‌پرورد||غم‌پرورده ғамгин, ғампараст, бо ғам улфатгиранда.

Кас нест аниси дили ғампарвари ман,
То пок кунад ашк зи чашми тари ман. *Ҳилолӣ*

Ваъдаи ғам медиҳад ёру надонанд ин қадар,
Қ-ин навиди айш бошад ҷони ғампарвардаро.
*Ҷомӣ*

Ошиқон, дарде талаб дорам, маро ҳамдард нест,
Он ки дорад, дар ғами ӯ ҷони ғампарварди кист?
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҒАМПАРДОЗ** غم‌پرداز ғамгусор, ғамбарор, ғамхор.

Фалак дониста буд аз рои пурнур,
Ки ғампардози Ширин аст Шопур. *Низомӣ*

Ба ман пайғоми дилбар боз мегуфт,
Ҳикоятҳои ғампардоз мегуфт. *Убайди Зоконӣ*

**ҒАМР** *а.* غمر *ниг.* **ғумр.**

**ҒАМРА** *а.* غمره анбӯҳӣ, зиёдӣ(-и об, одам ва ғ.).

**ҒАМРӢ** غمری *ниг.* **ғумрӣ.**

**ҒАМФАРСУД||ҒАМФАРСУДА** غم‌فرسود||غم‌فرسوده ғамзада, ғамгин, гирифтори ғам ва андӯҳ.

Бозою биншин соате, охир чӣ кам хоҳад шудан,
Гар шод гардонӣ даме ёрони ғамфарсударо.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҒАМФАРҶОМ** غم‌فرجام он чизе, ки оқибаташ бо ғаму ғусса тамом мешавад.

Зи ҷаври даври ғамфарҷом Ҷомӣ қиссаҳо дорад.
*Ҷомӣ*

**ҒАМХОНА** غم‌خانه хонаи ғам, ғамкада, маҳалли ғам.

Бувад ғамхонаи дил такьягоҳат,
Биё, то дида гардад фарши роҳат. *Ҷомӣ*

◇ **ин ғамхона** *кинояи аз* дунё.

Дар ин ғамхона меояд зи ҳар ёре ғаме бар дил,
Ғами дигар, ки ҳаргиз ёру ғамхоре намеояд.
*Мушфиқӣ*

**ҒАМХОР||ҒАМХОРА||ҒАМХӮР** غمخوار|| غمخواره || غمخور он кӣ ғами касе ё чизеро мехӯрад, мушфиқ, меҳрубон, дилсӯз.

Бад-ӯ гуфт Судоба: Гар чора нест,
Аз ӯ беҳтар имрӯз ғамхора нест. *Фирдавсӣ*

Пайванди умр баста ба мӯест, ҳуш дор,
Ғамхори хеш бош, ғами рӯзгор чист? *Ҳофиз*

**ҒАМХОРӢ** غمخواری дилсӯзӣ ва ғамгусорӣ, ғами касе ва ё чизе хӯрдан.

Рутбати дониши Ҳофиз ба фалак баршуда буд,
Кард ғамхории болои баландат пастам. *Ҳофиз*

**ҒАМХӮР** غمخور *ниг.* **ғамхор.**

**ҒАМӢ** غمی мансуб ба ғам; ғамгин, хафа.

Ба хашм-андарун шуд аз он зан ғамӣ,
Ба хорӣ кашидаш ба рӯи замӣ. *Фирдавсӣ*

Шод аз онам, ки дили ман ғамист,
К-омадани ғам сабаби хуррамист. *Низомӣ*

**ҒАН** غن *ниг.* **ғанг** III.

**ҒАНАВИДАН** غنویدن *ниг.* **ғунудан.**

**ҒАНАМ** *а.* غنم **1.** гӯсфандон, галаи гӯсфандон.

Бар каноре фуруд омада, рамае дида ва аз рони ғанам гӯсфанде хариданд. «*Равзат-ус-сафо*»

2. гӯсфанд.

Исо ... амр кард, то ғанамеро кушта бирьён сохт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ҒАНГ** I غنگ овози баланд.

Ғанг-ғанге мезанам, то як ғазал
Омадам пурфан зи алвоҳи азал.
«*Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ*»

**ҒАНГ** II غنگ хари нар.

Хамӯш ҳамчун Марьямӣ, то дам занад Исидаме,
К-ат гуфт, к-андар машғала ёри харони ғанг шав?!
*Шамси Табрезӣ*

**ҒАНГ** III **||ҒАН** غنگ||غن тири ҷувоз; санги ҷувоз.

Ҳар гуле пажмурда мегардад зи даҳр,
Марг бифшорад ҳама дар зери ғанг. *Рӯдакӣ*

Чанд шавӣ, чанд надими нидам,
Кӯшу бирун ор дил аз ғанги ғам. *Мунҷик*

**ҒАНИМ** *а.* غنیم душман, рақиб, хасм.

Чу бинҳод Ҷамшед сар дар гурез,
Ғанимаш зи дунбол бо теғи тез. *Фирдавсӣ*

Ғаними ман мисли Шайбонихон марди солхӯрда ва таҷрибакор буд. «*Таърихи Фаришта*»

**ҒАНИМАТ** *а.* غنیمت **1.** моли аз душман гирифташуда, ӯлҷа; моле, ки бе ранҷ ба даст дарояд.

Ва он лашкарҳо ба вилояти хеш бозгаштанд ва мусулмонон бисьёр ғанимат ёфтанд.
«*Таърихи Наршахӣ*»

Гузид аз ғанимат зароиф басе,
К-аз он сон набинад тароиф касе. *Низомӣ*

2. пули нақда ва чизҳои қиматнок.

Қисабур он хоб ғанимат шумурд,
Омаду аз киса ғ а н и м а т бибурд. *Низомӣ*

3. фоида, манфиат, суд.

Он шутур шир медод ва ғанимате бузург буд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ғанимат донистан** (*ё* **шумурдан**) афзал дидан, беҳтар ва фоиданок донистан, фоида бурдан.

Чу бинӣ, ки ёрон набошанд ёр,
Ҳазимат зи майдон ғанимат шумор. *Саъдӣ*

Биё, эй сарв, гулзори ҷавониро ғанимат дон,
Ки хоҳад навбаҳори ҳуснро рӯзе хазон омад.
*Ҳилолӣ*

**ҒАНО** *а.* غنا боигарӣ, давлатмандӣ, дороӣ, тавонгарӣ.

Худро аз вартаи меҳнату ано берун оварда ба мақоми фароғату ғано мерасониданд.
«*Равзат-ус-сафо*»

Дастгоҳи ғано варақ гардонд,
Ҷуз қабули хироҷ чора намонд. *Бедил*

**ҒАНОИМ** *а.* غنائم *ҷ.* **ғанимат** 1.

Амвол ва ғаноими фаровон аз он ҷамоат бигирифт. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҒАНӢ** *а.* غنی бой, давлатманд, тавонгар, бениёз; *муқобили* **фақир** 1.

Гар чарх туро моя диҳад дархӯри ҳиммат,
Гардад ғанӣ аз ҳиммати ту, ҳар кӣ фақир аст.
*Муиззӣ*

Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту каримию мо фақир, эй дӯст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҒАНҶ** I غنج ҷувол.

Ҳамчун кадуи рӯйниҳанда сӯи масҷид
Оганда ба говарс духирворӣ ғанҷе.
*Носири Хисрав*

**ҒАНҶ** II **||ҒУНҶ** *а.* غنج карашмаву ноз, ҳаракати чашму абрӯ.

Духтаре диданд, ки дар ғояти ҷамол ва ниҳояти ҳусну ғанҷу далол. *Авфӣ*

Чунон шефтаи арӯси мулк буд, ки ба ҳеҷ ваҷҳ чашм аз мутомааи ғанҷу далоли он барнамедошт.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ҒАНҶА** غنجه раъной, нозу карашма.

На лабси некӯву на молу на ҷоҳ,
Пас ин ғанҷа кардан зи баҳри чирост? *Хаффоф*

**ҒАНҶОЛ** غنجال **1.** меваи турштаъм (ангур, анор, себ ва ғ.); **2.** ҳаббулмулук (як навъ меваи турш).

Ва дӯш нома расидам яке зи хоҷа Насир,
Миёни нома ҳама тарфу ғӯраву ғанҷол.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**ҒАНҶОР** غنجار гулгуна ва ғоза, ки занон барои зебой ба рӯй мемоланд.

Лола ба ғанҷор баркашид ҳама рӯй,
Аз ҳасад хавид баркашид сар аз хавид (хид).
*Кисой*

**ҒАР** غر **1.** зани бадахлоқ; **2.** одами бад, марди баддил.

Мард набинад магар андар худой,
Ғар ҳама худбин буваду худнамой.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҒАРАЗ** *а.* غرض **1.** мақсад, матлаб, мурод.

Ҳамоно ғарази вай он буд, то ман бидонам, ки ӯ шогирди Абӯалӣ Синост. *Носири Хисрав*

Қай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо. *Ҳофиз*

**2.** қасд, оҳанг, иштиёқ.

Хирад хуфтаю ишқ бедор шуд,
Ғараз омилу сабр бекор шуд. *Хоҷу*

**3.** қасди бад, нияти бад ба манфиати шахсии худ.

Ва чун ҳоким бемайлу ғараз бувад, аз хашми халқ наандешад. *Аҳмади Дониш*

Ва ҳама мабнӣ бар ғараз ва мавқуф бар фоида аст.
*Аҳмади Дониш*

**4.** хулоса кн, алқисса, алҳосил.

Ғараз, гоҳу девон биёростанд,
Калиди дари ганҷҳо хостанд. *Фирдавсӣ*

**ҒАРАН** غرن *ниг.* **ғаранг.**

Ду дастам ба сустӣ чу пӯда пиёз,
Ду поям муаттал, ду дида ғаран.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**ҒАРАНГ** غرنگ садои гирья; садое, ки дар вақти гирья кардан дар гулӯ мепечад, садои гирьяи гулӯгир; дар ҳолати гирья, гирьён.

Чанги ӯ дар чанги ӯ ҳамчун хамида ошиқе,
Бо хурӯшу бо нафиру бо ғиреву бо ғаранг.
*Манучеҳрӣ*

**ҒАРБ** *а.* غرب тарафе, ки офтоб менишинад; *муқобили* шарқ.

**ҒАРБОЛ** غربال *ниг.* **ғирбол.**

**ҒАРБӢ** غربی мансуб ба ғарб; *муқобили* шарқӣ 1.

Ва ин ҳисорро ду дар аст, яке дари шарқӣ ва дигаре дари ғарбӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Зубайр аз тарафи ғарбӣ бирафт.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒАРВ** غرو най; нае, ки аз он қалам месозанд.

Ғариб н-оядаш аз ман ғирев, гар шабу рӯз
Ба нола раъди ғиревонаму ба сурат ғарв. *Кисой*

Яке мард шуд, чун яке зод сарв,
Бараш кӯҳи симу миёнаш чу ғарв. *Фирдавсӣ*

**ҒАРД** غرد бинои баҳорӣ ва тобистонии одамнишин.

Басо хони кошонаву хони ғард,
Бад-ӯ андарун шодию нӯшх(в)ард.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ҒАРИБ** *а.* غریب **1.** нодир, аҷиб, ғалатӣ.

Гаронмояҳое, ки бошад ғариб,
Зи маркубу ҷавҳар, зи дебову тиб. *Низомӣ*

Эй ки дар занҷири зулфат ҷои чандин ошност,
Хуш фитод он холи мушкин бар рухи рангин ғариб.
*Ҳофиз*

**2.** аҷаб, шигифт.

Ғариб нест, агар Восифии мискинро
Ба ваҷҳи лутфу дами нақд аз ӯ кунӣ масрур.
*Восифӣ*

**3.** мусофир, одами бегона; аз ватан ва хонумон дурафтода.

Ту марди ғарибӣ ва туро манзили муайян набошад, биё ва ба хонаи мо нузул кун. *Авфӣ*

**4.** *маҷ.* хору зор; бекас.

Дар рӯзгор ҳикмату дониш ғариб монд,
Он мард рафту модари фикрат ақим шуд. *Савдо*

**ҒАРИБА** *а.* غریبه **1.** *муаннаси* **ғариб**; **2.** чизи тааҷҷубовар, чизи аҷиб ва нодир.

**ҒАРИБИСТОН** غریبستان маҳалли ғарибӣ ва мусофират, ҷои дур аз ватан.

Ҷонон, ба ғарибистон чандин набимонад кас,
Боз ой, ки дар ғурбат қадри ту бидонад кас.
*Анварӣ*

**ҒАРИБОШНО** غریب‌آشنا ғарибдӯст, мусофирпарвар.

Ғарибошно бошу сайёҳдӯст. *Саъдӣ*

**ҒАРИБӢ** غریبی дурӣ аз ватан, ғурбат.

Ғаму дарди ғарибӣ аз касе пурс,
Ки ӯ аз хонумоне дур мондаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҒАРИЗ** غریز ҳилм, бурдборӣ, сабру тоқат; нармдилӣ, дӯстӣ, лутфу меҳрубонӣ.

Даду доми он шодмон гашт низ,
Зи ҷони Сиёвуш ба ҳар кас ғариз. *Фирдавсӣ*

**ҒАРИЗА** *а.* غریزه хислати модарзод, ирсӣ; табиат, сиришт.

**ҒАРИЗӢ** *а.* غریزی **1.** мансуб ба ғариза; **2.** табиӣ, ҷибиллӣ, зотӣ.

Ғӯ фароз оянду шеъри устодам бишнаванд,
То ғаризӣ равза бинанду табиӣ настаран.
*Манучеҳрӣ*

Сармо ба мартабае анҷомид, ки ҳарорати ғаризӣ дар чаҳорӯм мартаба сардӣ оғоз ниҳод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАРИМ** *а.* غریم **1.** қарздор, мадьюн.

Ҳаққи модар баъд аз он шуд, к-эй карим,
Қард ӯро чун ҷанини ту ғарим. *Румӣ*

**2.** қарздиҳанда; қарзхоҳ.

Зи ҳар навъе басе дар дафъ кӯшид,
Ғаримаш ҳар сухан к-ӯ гуфт, нашнид.
*Убайди Зоконӣ*

**ҒАРИН** غرين ғурранда (сифати шер); **шери ғарин** шери ғурранда, шери жиён.

Шукӯҳаш намудӣ чу шери ғарин,
Ки шер аз ниҳебаш шудӣ бар замин. *Шодӣ*

**ҒАРИҚ** *а.* غريق ғарқшуда, ғӯтида, фурӯрафта, ғӯтавар дар об.

Ӯ шуда дар сариру ман дар хоб,
Ман дар ӯ монда чун ғариқ дар об. *Низомӣ*

Бархе худро дар об андохтанд ва ғариқи баҳри залолат шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**дар оҳан ғариқ** сар то по зиреҳпӯш, саросар мусаллаҳ.

Мижа чун синон, чашмҳо чун ақиқ,
Зи хартум то дум дар оҳан ғариқ. *Низомӣ*

**ҒАРОБАТ** *а.* غرابت ғайри маънус ва аҷиб будан, бадеъ ва нодир будан.

Ғазале бад-он ғаробат ва шеъре бад-он раъноӣ бадеҳа тавонед гуфт? *Восифӣ*

Чун қиссаи Ибни Умар навъе ғаробате дошт, ду-се калима дар он боб сабт мешавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАРОИБ** *а.* غرايب *ҷ.* **ғариба** 2.

Суханҳои ту дар расоил — бадоеъ,
Ҳунарҳои ту дар шамоил — ғароиб. *Манучеҳрӣ*

**ҒАРОМАТ** *а.* غرامت **1.** товон, ҳар чизе, ки иҷро ва адои он лозим аст; ҷарима.

Гар диҳӣ, эй хоҷа, ғаромат турост,
Моя зи муфлис натавон боз хост. *Низомӣ*

Шамъ агар з-он лаби хандон ба забон лофе зад,
Пеши ушшоқи ту шабҳо ба ғаромат бархост. *Ҳофиз*

**2.** ҳасрату надомат, пушаймонӣ.

Сӯфӣ, ки зи чашми ту барад ҷон ба саломат,
Сар бар накунад то ба қиёмат зи ғаромат. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҒАРОРА** غراره даҳону ҳалқро бо моее ғарғара кардан.

Агар гаҳе ба забонам ҳадиси тавба равад,
Зи бетаҳоратӣ онро ба май ғарора кунам. *Ҳофиз*

**ғарош** غراش *асоси замони ҳозираи* **ғарошидан.**

**ҒАРОШ** غراش **1.** харош, ҷароҳате, ки аз харошидан пайдо мешавад; **2.** *маҷ.* қаҳру ғазаб, хашм; **3.** *маҷ.* андӯҳ, ғам.

**ҒАРОШИДАН** غراشيدن **1.** харошидан; **2.** *маҷ.* қаҳролуд ва хашмнок шудан.

Даромад зи даргоҳи ман он нигор,
Ғарошидаву рафта зӣ корзор. *Алии Қарт*

**ҒАРРА** *а.* غره фирефта; мағрур.

Набудат зи корам магар огаҳӣ,
Шуда ғарра бар тахти шоҳаншаҳӣ?! *Фирдавсӣ*

**ғарра шудан** фирефта шудан; ба чизи беҳудае умедвор шуда ғуруру такаббур кардан.

Ё фато, ту ба мол ғарра машав,
Чун ту бас диду бинад ин деранд. *Рӯдакӣ*

Исмоил ҷавоне корнодида буд ва ба сухани муфсидон ғарра шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒАРРО** *а.* غرا **1.** *муаннаси* **ағар(р)**; **2.** аспе, ки дар пешонааш доғи сафед бошад, қашқа; **3.** *маҷ.* сафеду равшан, тобону дурахшон; **4.** *маҷ.* нағз ва барҷаста.

Накӯтар аст ба номи ту як қасидаи ман
Зи сад қасидаи ғарро, ки дар давовин аст. *Муиззӣ*

Абдулло ибни Зайн хутбаҳои ғарро иншод карда бар мардум хондӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАРС** I *а.* غرس дарахт шинондан.

**ҒАРС** II *а.* غرس ниҳол, дарахти нав шинондашуда.

Бо ҳазорон орзумон хондааст,
Баҳри мо ғарси карам биншондааст. *Румӣ*

**ҒАРУР** *а.* غرور фиребгар.

Ин нафси фиребанда, ки ғирр асту ғарур аст,
Ҳин, ишқ бар ин ғарраи ғаддор мадоред. *Шамси Табрезӣ*

**ҒАРФ** *а.* غرف паймона, зарфи паймона.

Шукри ӯ шукру амни аҳли замин,
Ғарфи ӯ зарфи ҳусни ҳурулъин. *Саноӣ*

Ҳама дурдикашон, вале бе ғарф,
Ҳама муқрӣ, вале на савту на ҳарф. *Саноӣ*

**ҒАРЧА** غرجه **1.** аблаҳ, аҳмақ, нодон, нофаҳм.

Бифеҷребад дилат ба ҳар сухане
Рустоию ғарчаро монӣ. *Бадеӣ*

**2.** номи вилояти Ғарчистон, ки дар Хуросони шарқӣ (дар хоки ҳозираи Афғонистон) аст.

Алонону Ғарча ба Лӯҳросп дод,
Бад-ӯ гуфт, к-эй гурди фаррухнижод! *Фирдавсӣ*

**3.** мардумони вилояти Ғарча.

Аз Эрон ба кӯҳ-андар оям нахуст
Дари ғарчагон то дари буми Буст. *Фирдавсӣ*

**ҒАРЧАГӢ** غرجگی аблаҳӣ, аҳмақӣ, нодонӣ, нофаҳмӣ.

Пазируфт Сомаш зи бебаччагӣ,
Зи нодонию пирию ғарчагӣ. *Фирдавсӣ*

**ҒАРШ** غرش **1.** харош, чангол.

Аз ғарши паланги давлати ту
Бар шердилон дарида хафтон. *Хоқонӣ*

**2.** хашм, ғазаб.

**ҒАРЬЁСАНГ** غرياسنگ нони тунуки дар равған бирьён кардашуда.

Гар ман ба масал сангам, бо ту ғарьёсангам,
В-ар з-он ки ту чун обӣ, бо хаста дилам норӣ. *Абӯшакури Балхӣ*

**ҒАРҒАРА** *а.* غرغره гардонидани об дар гулӯ, тоза кардани ҳалқ ва гулӯ.

Таҳорат ба май гар насозад, қаду
Чаро дорад ин ғарғара дар гулӯ? *Шодӣ*

**ҒАРҚ** *а.* غرق **1.** ба об тамоман фурӯ рафтан, ғӯтидан дар об; ба об ғӯтида нобуд шудан.

Бо тоифаи бузургон дар киштӣ нишаста будам, завраке дар паи мо ғарқ шуд. *Саъдӣ*

Ба ҳасрати қадаш аз гирьям чаман шуд ғарқ,
Ту сарвро дигар, эй боғбон, чӣ об диҳӣ? *Камоли Хуҷандӣ*

2. *маҷ.* фурӯ рафтан ба чизе; тамоман пӯшида шудан бо чизе.

Гар ман на ғарқи оташу обам зи ишқи ту,
Ин синаи пуроташу чашми пуроб чист? *Ҷомӣ*

Ҳама дар ҷавшану зиреҳ чунон ғарқ шуданд, ки ҷуз чашмҳошон пайдо набуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ғарқу ҳарқ** фурӯ рафтан дар об ва сӯхтан дар оташ.

Ҳасуду душмани мулки туро бибурду бисӯхт,
Ба ғарқу ҳарқ аз он шуд диловар оташу об. *Муиззӣ*

**ҒАРҚА** *а.* غرقه ғарқшуда, ғариқ.

Гоҳе бувад, ки мардум ё андар киштӣ бувад ё ғарқа бувад. *Ибни Сино*

Диле, к-ӯ ошиқи рӯят набошад,
Ҳамеша ғарқа дар хуни ҷигар бод! *Ҳофиз*

**ҒАРҚОБ** غرقاب оби чуқур, ҷои хавфноки об, гирдоб.

Вақте чунон будӣ, ки киштиҳо аз он ҷо натавонистӣ гузаштан, ғарқобе азим буд. *Носири Хисрав*

Маст шуда ақл ба хушоб-дар,
Киштии тадбир ба ғарқоб-дар. *Низомӣ*

◇ **ғарқоби фано** вартаи фано, нестӣ.

Чун ба хеш омад зи ғарқоби фано,
Хуш забон бикшуд дар мадҳу сано. *Румӣ*

**дар ғарқоби фано фурӯ рафтан** мурдан.

Ногоҳ завраҷи ҳаёташ дар ғарқоби фано фурӯ рафт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАСАЁН** *а.* غثیان *беҳузурии меъда.*

Ҳадду феълу таҳаввӯъ он ки ниҳод,
Ғасаён гуфт, лек бе қайъю бод. *Саноӣ*

.... Таоме, ки меъда аз ҳазм ва қабули он имтиноъ намуд ва ғасаёну таҳаввӯъ кашид, халос аз ранҷи он сурат набандад. *«Калила ва Димна»*

**ҒАСАҚ** *а.* غسق шом, торикии аввали шаб.

Эй сафҳаи оразат зи маҳ бурда сабақ,
Аз хатти ту бар канори хуршед ғасақ. *Бадри Чочӣ*

**ҒАСБ** *а.* غصب ҳар чизи ба зӯру зулм аз дасти соҳибаш кашида гирифташуда, замин ва дороии беризои соҳибаш ноҳақ тасарруф кардашуда.

Ҳар ду дар пеши Насри Сайёр аз Бухорхудот тазаллум карданд ва гуфтанд, ки Бухорхудот деҳаҳои моро ғасб кардааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Маро зайъатест ва вакили ту онро ба ғасб аз ман ситадааст. *Авфӣ*

**ҒАСОҚ** غساق *ниг.* **ғассоқ.**

**ҒАСС** *а.* غث хароб, лоғар, камгӯшт; **ғассу самин** а) харобу фарбеҳ.

Навбате шахсе ба ин муҳим номзад шуда миёни ғузон рафт ва оғози тааддиву таҳаккум карда, дар ғассу самини гӯсфандон муноқаша ва мубологаи бисёр намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

б) *маҷ.* сусту қавӣ, нағзу бад, зӯру нотавон.

Салиқаи шеъри вай [Ҳофиз] наздик аст ба салиқаи Низории Қӯҳистонӣ, аммо дар шеъри Низорӣ ғассу самин бисёр аст. *Ҷомӣ*

Ҳар як он чи аз неку бад ва ғассу самини мамлакати худ медонистанд, арза доштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАССОЛ** *а.* غسال мурдашӯй, покшӯй.

Қарор дод, ки ғассол ва муаззин ва муаррифро чӣ чиз диҳанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Акнун ту ба дасти ишқи ӯй,
Монандаи мурда пеши ғассол. *Савдо*

**ҒАССОЛА** *а.* غساله *муаннаси* **ғассол.**

**ҒАССОҚ||ҒАСОҚ** غساق ҳар чизи хунук, вайроншуда, бадбӯ, монанди зардоб ё моддаи ҷароҳат ва ғ.

Мухолифони варо дар даҳон ба шарқу ба ғарб
Май аз лаҳиби ҳамим асту ангабин ғассоқ. *Ломеӣ*

**ҒАТИТ** *а.* غطیط 1. хуррок, хурроккашӣ; 2. наъраи уштур, асп ва ғ.

Чу овози раъд аз саҳоби баҳорӣ
Фитода ба раҳ-бар ғатити наҷоиб. *Манучеҳрӣ*

**ҒАФИР** *а.* غفیر бисёр, анбӯҳ; **ҷамми ғафир** одами бисёр.

Бо он ҷамъи касир ва ҷамми ғафир аз Ғазнин берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ҷамми ғафир ба қасди қатли эшон буданд. *Восифӣ*

**ҒАФЛАТ** *а.* غفلت бехабарӣ, фаромӯшӣ; бетадбирӣ, бепарвоӣ.

Ғафлати Ҳофиз дар ин сароча аҷаб нест,
Ҳар кӣ ба майхона рафт, бехабар ояд. *Ҳофиз*

Овар бурун зи гӯшат ин пунбаҳои ғафлат,
Дар дарси нуктасанҷон дар ком каш забонро. *Махфӣ*

**ҒАФЛАТПАРАСТ** غفلت‌پرست ғофил, дар ғафлат монда, ғафлатпарвар.

Ҳар замон дар мотами ғафлатпарастони ҷаҳон
Чун чароғи шоми ҳасрат гирьяҳо дорад хубоб. *Туғрал*

**ҒАФЛАТӢ** غفلتی 1. бехабар; бепарво, беэҳтиёт; мусоҳилакор; 2. *маҷ.* ногаҳонӣ, иттифоқо; **марги ғафлатӣ** марги ногаҳонӣ.

Ба сӯи душманон теғаш чу марги ғафлатӣ тозад,
Зи рози ахтарон табъаш набошад соате ғофил. *Ломеӣ*

**ҒАФУР** *а.* غفور бахшоянда, афвкунанда (сифати худо).

Шамсун ба ибодати малики ғафур машғул буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒАФФА** غفه пӯстини барраи ҷингиламӯи бисёр мулоим.

Рӯи ҳар як чун ду ҳафта гирдмоҳ,
Ҷомашон ғаффа, самуриншон кулоҳ. *Рӯдакӣ*

**ҒАФФОР** *а.* غفار бисёр афвкунанда, омурзишкунанда (сифати худо).

**ҒАФФОРУЗЗУНУБ** غفارالذنوب бахшандаи гуноҳҳо.

Гунаҳкорам, ту ғаффоруззунубӣ,
Ҳама айбам, ту сатторулъуюбӣ. *Сайидо*

**ҒАФФОРӢ** غفاری бахшояндагӣ, афвкунандагӣ.

То ки ғаффории ӯ зоҳир шавад,
Сайноти ҷумларо ғофил шавад. *Румӣ*

**ҒАФЧ||ҒАФЧ** غفج||غفنج обгир, ҳавз, кӯл.

Бар ҳар талле-бар аз хаста гурӯҳе,
Ба ҳар ғафче-бар аз фархаста панҷоҳ. *Унсурӣ*

**ҒАШ(Ш) I||ҒИШ(Ш)** *а.* غش омехтани чизҳои камарзиш дар чизҳои пурбаҳо (ҳамчун тилло, нуқра, мушк, шароб ва ғ.), омехтани чизи камбаҳо ба чизи пурбаҳо бо мақсади фиреб.

Хуш бувад, гар маҳаки таҷрибаояд ба миён,
То сияҳрӯй шавад, ҳар кӣ дар ӯ ғаш бошад.
*Ҳофиз*

**ғашшу ғил(л)** олудагӣ ва кудурат; *маҷ.* парешонхотирӣ, бадҳолӣ, мушавваши.

Пас муҷоҳидро замоне басти дил,
Як замоне кабзу дар вай ғашшу ғил. *Румӣ*

**ҒАШ(Ш) II** غش беҳушӣ; ғаш кардан, беҳуш шудан.

З-он шароби ноби беғаш деҳ, ки андар савмаа
Суфии софӣ ба бӯи ҷуръае ғаш мекунад.
*Салмони Соваҷӣ*

**ҒАШӢ** *а.* غشی беҳушӣ; **ғашӣ кардан** беҳуш шудан, аз худ рафтан, дил беҳуд шудан.

Он заҳрро бихӯрд ва ғашӣ кард.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ҒАШОВА** *а.* غشاوه *ниг.* **ғишова.**

**ҒАШОК** غشاک бӯи бади даҳон.

Аз даҳони ту ҳамеояд ғашок.
Пир гаштӣ, мӯй рафтат аз ҳабок. *Тайён*

**ҒАШТА** غشته *шакли кӯтоҳшудаи* **оғашта, оғушта.**

Сарсари сур аз фалак гар ҳафт доман бардарад,
Риштаи зар ғашта надҳад гӯшаи дастори ман.
*Бадри Чочӣ*

**ҒАШШ I** *а.* غش *ниг.* **ғаш(ш) I.**

**ҒАШШ II** غش *ниг.* **ғаш(ш) II.**

**ҒАЮР** *а.* غیور **1.** бисьёр рашкбаранда, ҳасадбаранда.

Пероҳане, ки ояд аз ӯ бӯи Юсуфам,
Тарсам, бародарони ғаюраш қабо кунанд. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* боғайрат, ҳамийятдор, орияткунанда.

Соҳиби шуҷоатро чун бар ин сифат бувад, ғаюр хонанд, на шуҷоъ ва соҳиби ҳикматро мустабсир хонанд, на ҳаким. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҒЕВ** غیو садои баланду расо.

Садмати суру ғеви ту гаҳи ҷанг
Ҳар ду ҳамраҳ чу ранг бо Артанг. *Саноӣ*

**ҒЕЖИДАН** غیژیدن *ниг.* **ғеҷидан.**

**ҒЕША** غیشه гиёҳест, ки аз он бӯрьё ва ҷувол мебофанд.

Ёр бодат тавфиқ, рӯзи беҳӣ бо ту рафиқ,
Давлатат бод ҳариф, душманат ғешаву нол.
*Рӯдакӣ*

**ҒЕҶИДАН||ҒЕЖИДАН** غیجیدن||غیژیدن **1.** лағжидан; **2.** хазидан, бо шикам ва зону роҳ рафтан.

Мабин ба холу хати дилбарони ин бозор,
Мағеҷ дар паи ин лӯлиёни шӯрангез. *Ҳоҷӣ*

**ҒИ(Й)БАТ** *а.* غیبت айби касеро дар қафои касе гуфтан; айбҷӯӣ намудан аз ақиби каси дигар; бадсуханӣ, бадгӯӣ.

Забонро аз дурӯғу суханчинӣ ва дашному тӯҳмат ва ғийбату ғаммозӣ бастам. *«Нигори дониш»*
Агар теғ ронам дар ӯ бе сухан,
Ба ғийбат дарафтам ба ҳар анҷуман. *Шодӣ*

**ҒИББАН** *а.* غبا гоҳ-гоҳ, ба нудрат, дер-дер.

**ҒИБТА||ҒИБТАТ** *а.* غبطه||غبطت орзу кардан барои расидан ба чизе (бо ҳисси нек нисбат ба соҳиби он).

Лафзи ҳасадро дар ин калима бар ғибта ва таманно бояд ҳамл кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ғибта хӯрдан** ғибта кардан.

Зи оби софии ӯ ғибта мехӯрад кавсар.
*Убайди Зоконӣ*

**ҒИЁС** *а.* غیاث **1.** фарьёдрасӣ; чизе, ки ба воситаи он аз сахтие раҳоӣ меёбанд.

Ба ҳар хисрав, ки аз ҳазрат фитода номаву руқъа,
Ҷавоби номаву руқъа ғиёсу зинҳор ояд. *Ломеӣ*

**2.** фарьёдрас.

**ҒИЖАК||ҒИЧАК** غژک||غجک як навъ асбоби мусиқӣ, камонча.

**ҒИЖАКӢ||ҒИЧАКӢ** غژکی||غجکی ғижакнавоз.

Садои он ғижакам кушту шакли он ғижакӣ,
Ки шӯри маҷлиси ушшоқ шуд зи пурнамакӣ. *Ҷомӣ*

**ҒИЗЕ** غذی *имолаи* **ғизо.**

Ҳар киро гурба гашт холигар,
Ғизеи хоҷа гашт хокистар. *Саноӣ*

Ҷони ҳайвонӣ бувад ҳай аз ғизе,
Ҳам бимирад ӯ ба ҳар неку баде. *Румӣ*

**ҒИЗО** *а.* غذا хӯрок, қут, таом, хӯрданӣ.

Бо нусхаи табиб чӣ кор он маризро,
К-аз хуни дида шарбату аз ғам ғизо кунад. *Ҷомӣ*

**ғизои мувофиқ** хӯрдании гуворо.

Табиби ишқ, ба хун гӯ: Бисоз шарбати ошиқ,
Ки нест дархури бемор ҷуз ғизои мувофиқ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҒИЗОЛ** *а.* غزال *аслаш* **ғазол.**

**ҒИЙБАТ** *а.* غیبت *ниг.* **ғи(й)бат.**

**ҒИЛ(Л)** *а.* غل **1.** кина; **2.** парешонхотирӣ, бадҳолӣ.

**ҒИЛАЧ||ҒИЛАҶ** غلج||غلچ *ниг.* **ғилч.**

**ҒИЛЗАТ** *а.* غلظت **1.** ғафсӣ, ғундӣ; ҳар моее, ки қиёмаш аз ҳадди эътидол гузашта бошад; **2.** *маҷ.* дағалӣ, дуруштӣ, бадмуомилагӣ.

Маркаби имомро бигирифт ва аз рӯи ғилзат гуфт: Ту кӣ ҳастӣ ва аз куҷоӣ? *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒИЛЛ** *а.* غل *ниг.* **ғил(л).**

**ҒИЛМОН I** *а.* غلمان *ҷ.* **ғулом; ғилмону вилдон** ғуломбачагон ва навҷавонони хушрӯй.

Фуруд омад бар он гулзори хандон,
Шабе чун дид пур ғилмону вилдон. *Низомӣ*

**ҒИЛМОН** II *а.* غلمان *ҷ.* писарбачаи хизматгузор дар ҷаннат.

**ҒИЛОЗ** *а.* غلاظ *ҷ.* ғализ.

Гуноҳи мо чӣ буд, ки моро аз ватан ба қаҳр бароварда ба муҳассилони ғилоз ва сипоҳиёни шидод супоридӣ? *«Таърихи Шоҳрухӣ»*

◇ **аймони** (*ё* **савгандҳои**) **ғилозу шидод** яминҳои ғализ ва шадид, қасамҳои дурушту дағал ва сахту шадид.

Миёни ӯ ва бародарон мабонии муҳаббату видод ба аймони ғилозу шидод таъкид ёфт. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба шир барфавр савгандҳои ғилоз ва шидод ёд кард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒИЛОФ** *а.* غلاف **1.** ниёми корд ва шамшер.

Хатиби сияҳпӯши шаб бе хилоф
Баровард шамшери рӯз аз ғилоф. *Саъдӣ*

2. пӯшиши чизе.

Яке зард хуршедпайкар дирафш,
Сараш моҳи заррин, ғилофаш бунафш. *Фирдавсӣ*

3. пӯшок, либос, ҷома.

Ҷавҳари зотию девонагият пинҳон аст,
Пора кун ҷома, ки берун зи ғилофат бинам. *Савдо*

**ҒИЛЧ||ҒИЛҶ||ҒИЛАЧ||ҒИЛАҶ** غلج||غلج гиреҳи душворкушо, кӯртугун.

**ҒИЛҒИЛИҶ** غلغليج барои хандонидан бо сари ангушт зери бағал ва паҳлуи касеро хоридан; қитиқ.

**ҒИЛҒИЛИҶГАҲ** غلغليج گه ҷои қитиқ, ҷои қитиқкунӣ; ҷое аз бадан, ки қитиқ дорад.

Чунон бидонам ман ҷои ғилғилиҷгаҳаш,
Куҷо ба молиши аввал баруфтадаш ханда. *Лабибӣ*

**ҒИЛҶ** غلج *ниг.* **ғилч.**

**ҒИМД** *а.* غمد ниём, ғилоф.

Ғимдро бинмуд, пинҳон кард теғ,
Бояд афшурдан мар-ӯро бедареғ. *Румӣ*

**ҒИМР** *а.* غمر *ниг.* **ғумр.**

**ҒИМРИ** غمرى *ниг.* **ғумрӣ.**

**ҒИНО** *а.* غنا суруд, овози тарабангез, нағма, оҳанг.

Хуррамиро дар он ниҳод бино
Ба нашоти маю ҳавои ғино. *Низомӣ*

Чаҳорӯм рӯз маҷлис тоза карданд,
Ғиноҳоро баландовоза карданд. *Низомӣ*

**ҒИР(Р)** *а.* غر **1.** ҷавони ноозмудакор, бетаҷриба; **2.** фиребхӯранда, фиребхӯрда.

Ин нафси фиребанда, ки ғирр асту ғарур аст,
Ҳин, ишқ бар ин ғарраи ғаддор мадоред. *Шамси Табрезӣ*

**ҒИРБОЛ||ҒАРБОЛ** غربال гирбол, парвезан.

Ҷавшани гурдон чу ғирбол аст аз зӯбини ӯ
Миғфари ҷанговарон бо гурзи ӯ чун ҳован аст. *Муиззӣ*

**ҒИРЕВ** غريو **1.** ғулғула, шӯру ғавғо, доду фарьёд, садои баланд.

Қасе буд, ки падарро ҳамекушт ва кас буд, ки писарро мекушт, хурӯшу ғирев дар банӣ-Исроил афтод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ғиреви кӯсҳо бар кӯҳаи пил
Гирифта кӯҳу саҳро мил дар мил. *Низомӣ*

2. овози нола, фиғон.

Ҳам ғиреви ту чун ғиреви ғариб,
Ҳам хурӯши ту чун хурӯши ғуроб. *Анварӣ*

**ғиреву ғаранг** овози гирьяву нола, фарьёду гирья.

Моро гиристан андар ғами ту оин гашт,
Чунон ки ҳеч наёсоям аз ғиреву ғаранг. *Фаррухӣ*

**ҒИРЕВИДАН** غريويدن фарьёд кардан, бонгу наъра задан; фиғон кардан.

**ҒИРЕВОН** غريوان фарьёдкунон бонгзанон, шӯркунон.

Бурун омад аз қасри гавҳарнигор,
Ғиревону гирьён чу абри баҳор. *Хоҷу*

**ғиревон будан** дар доду фиғон будан, дар нолаву фиғон будан.

Ба ранҷаш гирифтор девон буданд,
Зи бодафраҳи вай ғиревон буданд. *Фирдавсӣ*

**ҒИРОРА** *а.* غراره ҷувол, қанор, халта, ки аз пашми буз мебофанд.

Подшоҳ фармуд, ки чанд ғирора пури коҳ карданд, то қуввати бозуи ҷавонон мушоҳада гардад. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳар ду мард дар ғирорае нишонд ва дар бори шутурон кард. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒИРР** *а.* غر *ниг.* **ғир(р).**

**ҒИСЛИН** *а.* غسلين шустанӣ, шустаниҳо монанди ҷома ва ғ.; **мишраби ғислин** зарфе, ки дар он ҷомашӯӣ мекунанд, тағора.

Кӯзаи бода сафол аст пур аз оташи тар,
Синаи хеш чаро мишраби ғислин созӣ? *Бадри Чочӣ*

**оби ғислин** обе, ки дар он чизе шуста шудааст, оби чиркин, мағзоба.

Тафовутест зи оби ҳаёт то ғислин,
Табоюнест зи шохи набот то бӯра. *Бадри Чочӣ*

**ҒИТО(Ъ)** *а.* غطاء||غطا парда, пӯшиш.

Чанд гӯӣ, чун ғито бардоштанд,
Ки набуда он чи мепиндоштанд. *Румӣ*

**ҒИТРИФ** *а.* غطريف сардори қавм, меҳтар, бузург; шариф ва ҷавонмард.

Ин ғитриф ба наздики вай омад ва бо ӯ мебуд. Ҳорунаррашид Хуросон ба вай дод. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҒИШ(Ш)** *а.* غش *ниг.* **ғаш(ш)** I.

**ҒИШО(Ъ)** *а.* غشاء||غشا парда; пӯсти тунук.

Чун нутфа ба ҳадди ҷанин расид, ғишое пиромуни он дарояд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒИШОВА||ҒАШОВА** *а.* غشاوه парда, пӯшиш.

Бо вуҷуди ин ҳама мароҳим ва ашфоқ ғашоваи куфрони неъмат дидаи басираташ бипӯшид. *«Равзат-ус-сафо»*

Билҷумла ҳирси ҷаҳонсӯз дидаи басираташонро ба ғишоваи амал бипӯшонид. *Аҳмади Дониш*

**ҒИШОЪ** *а.* غشاء *ниг.* **ғишо(ъ).**

**ҒИШШ** *а.* غش *ниг.* **ғиш(ш).**

**ҒИҶАК** غجک *ниг.* **ғижак.**

**ҒИҶАКӢ** غجکی *ниг.* **ғижакӣ.**

**ҒОБ** I غاب **1.** сухани беҳуда, ҳазаён, ёва, сафсата.

То кай барӣ азобу кунӣ ришро хизоб,
То кай фузул гӯию орӣ ҳадиси ғоб?! *Рӯдакӣ*

Гар ин сон суханҳои ғоб оварӣ,
Ҳаме чашми дониш ба хоб оварӣ. *Асадӣ*

**2.** вайроншуда, гандида.

Ҳар ду он ошиқон бемазаанд,
Ғоб гашта чу сешаба хӯрде. *Абулаббоси Марвазӣ*

З-он ҳама ваъдаи некӯ ба чӣ хурсанд шудӣ,
Эй хирадманд, бад-ин неъмати пӯсидаи ғоб?
*Носири Хисрав*

**ҒОБ** II *а.* غاب *ҷ.* **ғоба.**

Аё кариме, к-андар ҳарими давлати ту
Надими азм шавад шери шарза андар ғоб...
*Муиззӣ*

**ҒОБА** *а.* غابه беша, ҷангал.

**ҒОВАШ||ҒОВУШ** غاوش *ниг.* **ғовшу.**

**ҒОВШАНГ** غاوشنگ чӯби гаврони, халачӯб.

Мардро нахмор хашм омад аз ин,
Ғовшангеро ба каф кардаш гузин. *Тайён*

**ҒОВШУ||ҒОВАШ||ҒОВУШ** غاوشو||غاوش бодиринги калони тухмӣ; бодиринге, ки барои тухм нигоҳ медоранд.

Зарду дарозтар шуда аз ғовшуи хом,
На сабз чун хиёру на ширин чу харбуза. *Лабибӣ*

**ҒОВӢ** *а.* غاوی гумроҳ.

Ин аст лофу газофи он ғовӣ,
Лекин ӯро чу нек вокавӣ... *Ҷомӣ*

**ҒОДИР** *а.* غادر ғадркунанда, хоин, хиёнаткор.

Гуфт, ки қотиконн вилояти Ироқ ва сокинони ақтори он офоқ ҳама ғодир ва фоҷиранд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҒОДИЯ** *а.* غادیه **1.** абри бомдодӣ; **2.** *маҷ.* бомдод, субҳ, пагоҳӣ; **масову ғодия** бегоҳу пагоҳ, шому субҳ.

Корвон дар корвон з-ин бодия
Мерасад дар ҳар масову ғодия. *Румӣ*

**ҒОЗА** غازه гулгуна, сурхие, ки занон ба рӯй мемоланд.

Мард, ки рӯяш зи ғазо гашт зард,
Сурхии рӯ боядаш аз ғоза кард. *Хисрави Деҳлавӣ*

Мешуст ба мавҷи ашк аз хашм
Аз сурмаву ғоза оразу чашм. *Шоҳин*

**ҒОЗИЯ** *а.* غاذیه *муаннаси* **ғозӣ** I; **қуввати ғозия** қуввае, ки ғизоро дар бадан ҳал мекунад.

Аммо нафси наботиро се қувват аст: яке қуввати ғозия ва амали ӯ ба ионати чаҳор қуввати дигар тамом шавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҒОЗӢ** I *а.* غاذی ғизодиҳанда, қувватбахш.

**ҒОЗӢ** II *а.* غازی *д.* касе, ки дар роҳи дини ислом бо ғайримусулмонон меҷангад, ҷиҳодкунанда дар роҳи дини ислом; ҷанговар.

Амир Наср нома кард ба писари худ Аҳмад ба Самарқанд, то вай аз Суғди Самарқанд ғозиёнро ҷамъ кард ва лашкар месохт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Шитобанда бар тозиён ғозиён,
Хурӯшанда бар ғозиён тозиён. *Хоҷу*

**ҒОИБ** *а.* غائب нопайдо, аз назар дур; *муқобили* **ҳозир** 1.

Бо он ки аз вай ғоибам, аз май чу Ҳофиз тоибам,
Дар маҷлиси рӯҳониён гаҳ-гоҳ ҷоме мезанам.
*Ҳофиз*

**ғоиб гаштан (ё шудан)** нопайдо шудан, аз назар дур шудан, пинҳон шудан.

Сурати вай ба худ гирад, то агар он чӣ маъдум шавад ё ғоиб шавад, сурати вайро ҳамебинад.

З-ин омадани дерату ғоиб шудани зуд *Ибни Сино*
Шодӣ зи дилам гум шуду андӯҳ бияфзуд.
*«Тарҷумон-ул-балоғат»*

Шаби хиҷронат аз ҳар сӯ фишондам ашк дур аз ту,
Чу маҳ гашт аз назар ғоиб, бирафт аз дида парвинам. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҒОИБОНА** غائبانه нодида, аз дур, аз ғайб; **ғоибона бохтан** бой додан дар бозии ғоибона, ки аз ғайри ҳозир шудани ҳарифон сурат мегирад (мас. дар шаҳмотбозии ғоибона).

Фиғон ки бо ҳама кас ғоибона бохт фалак,
Ки кас набуд, ки дасте аз ин дағо бибарад. *Ҳофиз*
Чун бар бисоти васли ту Ҷомӣ наёфт даст,
Шатранҷи ишқ бо рухи ту ғоибона бохт. *Ҷомӣ*

Нест бозӣ бо рухи ӯ ишқ пинҳон бохтан,
Бо чунон рух ғоибона нест осон бохтан.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҒОИЛА** *а.* غائله бадӣ, шар, кинаи пӯшида.

Фазли ӯ бе ғоят асту сирри ӯ бе ғоила,
Хони ӯ бе миннат асту ҷуди ӯ бе мунтаҳо. *Муиззӣ*

Буд гиромӣ ба сони фарзандаш,
Ғоила кард хешу фарзандаш. *Саноӣ*

**ҒОЛ** غال **1.** ғор, шикофи кӯҳ; **2.** оғили гӯсфанд дар кӯҳ ё тал.

Қасе, ки дар дили ӯ ҷой кард хасмии ту,
Ба ҷои хонаву кошона чарх додаш ғол. *Имора*

**ҒОЛИБ** *а.* غالب **1.** ғалабакунанда, чира, забардаст.

Агарчи ғолибӣ, аз душмани заиф битарс,
Ки тири оҳи саҳар бар нишона меояд. *Саъдӣ*

Ва ҳар кадом дар вақте ғолиб аст ва дар маҳалле мағлуб. *Аҳмади Дониш*

**2.** зиёда, бисьёр, фаровон; бештар, аксар.

Ҳар кӣ бе машварат кунад тадбир,
Ғолибаш бар ҳадаф наёяд тир. *Саъдӣ*

**ҒОЛИБАН** *а.* غالبا эҳтимол, шояд; бешубҳа.

Дону инкори шароб, ин чӣ ҳикоят бошад?
Ғолибан ин қадарам ақлу кифоят бошад. *Ҳофиз*

Ғолибан тири ҳадоати бародарон ба ҳадафи мурод расида. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒОЛИБИ(Й)ЯТ** *а.* غالبيت **1.** ғалаба, фатҳу нусрат.

Илм ҳар ҷо кафили тадбир аст,
Ғолибийят далели таъсир аст. *Бедил*

**2.** аксарият, ағлабият.

**ҒОЛИДАН** غاليدن ғалтонидан.

**ҒОЛИЯ** *а.* غاليه таркиби сиёҳранге аз хушбӯиҳои гуногун: мушк, анбар ва ғ.

Ситораномию маҳоразию ғолиямӯй,
Маҳу ситора гирифт аз ту нуру ғолия — бӯй. *Сӯзанӣ*

Сабзи Хито, зи мушки тар ғолия бар суман мазан,
Сунбули тобдодаро бар гули настаран мазан. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒОЛИЯАНДУДА** غاليهاندوده ғолия молидашуда.

Ин ғӯли рӯйбастаи кӯтаҳназарфиреб
Дил мебарад ба ғолияандуда чодаре. *Саъдӣ*

**ҒОЛИЯБЕЗ** غاليهبيز ғолияпош, ғолиябор, хушбӯибахш.

Насими шамоли ғолиябезаш аз нофаи мушки тātорӣ атрсотар (аст.) *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҒОЛИЯБОР** غاليهبار ғолиярез, пошандаи хушбӯӣ.

Магар ки ғолия мемолӣ андар ӯ гаҳ-гоҳ,
Вагарна аз чӣ чунон тофтасту ғолиябор? *Фаррухӣ*

**ҒОЛИЯБОРӢ** غاليهبارى ғолиярезӣ, хушбӯидиҳӣ, хушбӯиафшонӣ.

Ҳамвора бувад дар бари ту ҳар шабу ҳар рӯз
Турке, ки кунад турраи ӯ ғолияборӣ. *Фаррухӣ*

**ҒОЛИЯБӮЙ** غاليهبوى дорои бӯи ғолия, хушбӯй.

Ману он ҷаъдмӯи ғолиябӯй,
Ману он моҳрӯи хурнажод. *Рӯдакӣ*

**ҒОЛИЯГУН** غاليهگون ғолияранг, сиёҳранг.

Чандин мадеҳ он ғолиягун силсиларо тоб,
Бо тоб куҷо бошад мар-ғолияро об. *Ломеӣ*

Чун кард ҳаво ғолиягун пираҳани хеш,
Гардад салаби кӯҳ ба кофур мутарро. *Муиззӣ*

**ҒОЛИЯДОН** غاليهدان **1.** зарфе, ки дар он ғолия нигоҳ дошта мешавад, қуттии ғолия.

Ангур ба кирдори зане ғолияранг аст,
В-ӯро шикаме ҳамчу яке ғолиядон аст. *Манучеҳрӣ*

**2.** *маҷ.* даҳон ва ё занахдони маҳбуба, манаҳи маҳбуба.

Монанди миёни туву ҳамчун даҳани ту
Ман тан кунам аз мӯю дил аз ғолиядоне. *Фаррухӣ*

**ҒОЛИЯЗУЛФ** غاليهزلف мушкинзулф, он ки зулфаш сиёҳу хушбӯй аст.

Ҳамчунин ид ба шодӣ сади дигар бигузор
Бо бутони Чигилу ғолиязулфони Тироз. *Фаррухӣ*

**ҒОЛИЯМӮЙ** غاليهموى он ки мӯи сиёҳи хушбӯи мушкин дорад.

Ба ноз гуфтамаш: Эй моҳрӯи ғолиямӯй,
Ки моҳ равшанӣ аз рӯи ту ситонад вом. *Фаррухӣ*

Ҷоми саҳбо гир аз дасти бути ғолиямӯй,
Дасти ту хуб набошад, ки ба саҳбо нашавад. *Манучеҳрӣ*

**ҒОЛИЯСО(Й)** غاليهسا(ى) ғолиясоянда, ғолиясоз, хушбӯисоз.

Магар ту шона задӣ зулфи анбарафшонро,
Ки бод ғолиясо гашту хок анбарбӯст. *Ҳофиз*

Зи баҳри зинату зеби муҳаддароти фалак
Замона нофакушо шуд, сипеҳр ғолиясо. *Убайди Зоконӣ*

**ҒОЛИЯСОӢ** غاليهسائى ғолиясозӣ, хушбӯисозӣ.

Ба бӯи зулфу рухат мераванду меоянд
Сабо ба ғолиясоиву гул ба ҷилвагарӣ. *Ҳофиз*

**ҒОЛИЯФОМ** غاليهفام ғолияранг, ба ранги ғолия, сиёҳранг.

Ҳадиси оҳи дилам мӯҷиби парешонист,
Ба зулфи ғолияфомаш наметавонам гуфт. *Мушфиқӣ*

**ҒОЛУК** غالوك мӯҳра ва гулӯлае, ки дар камонгурӯҳа монда меандохтаанд.

Қамонгурӯҳаи заррин шуда ба чарх ҳилол,
Ситорагон ҳама ғолукҳои симандуд. *Хисравонӣ*

**ҒОМИЗ** *а.* غامض душворфаҳм, мушкил, мубҳам.

**ҒОМИЗА** *а.* غامضه *муаннаси* ғомиз.

Ғараз аз вуҷуди ӯ изҳори дақоиқи қудрат ва тибъёни ҳақоиқи ҳикмати улуми ғомизаи лавҳи илм аст. *Аҳмади Дониш*

**ҒОМӢ** *а.* غامى заиф, нотавон, лоғар.

Истӯҳу ғомӣ шудам зи дарди ҷудоӣ,
Ҳомию вомӣ шудам зи хастани матраб. *Мунҷик*

**ҒОНИМ** *а.* غانم *1. ғаниматгирифта, ӯлҷагирифта; 2.* ғоратгар.

**ҒОНИМАН** *а.* غانماً: **солиман-ғониман** дар ҳолати сиҳатӣ ва саломатӣ ва бо ғанимату баҳра.

Қутлуқхон ба савби Қоланҷар гурехт ва Улуғхон ӯро таоқуб намуда ва бад-ӯ расида, солиман-ғониман бозгашт. *«Ҳабиб-ус-сияр»*

**ҒОНИЯ** *а.* غانيه *ба ин шакл камистеъмол*; ҷамъаш **ғавонӣ.**

**ҒОР** *а.* غار шикоф ва кандаи табиӣ ва ё сохта дар кӯҳ ва тал; мағора, мағок.

Ба кӯҳ-андарун ҷои тангаш гузид,
Нигаҳ кард ғоре бунаш нопадид. *Фирдавсӣ*

Нахӯрад шер нимхӯрдаи саг,
В-ар ба сахтӣ бимирад андар ғор. *Асадӣ*

**ҒОРАТ** *а.* غارت тороҷ, яғмо, толон.

Аҳли Бухоро гуфтанд: Моро ... аз кофирони турк ранҷ аст, ки ба ҳар вақт ногоҳ меоянд ва деҳҳо ғорат мекунанд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Надонист худ ҷуз бад омӯхтан,
Ҷуз аз куштану ғорату сӯхтан. *Фирдавсӣ*

Гар дил аз дастам ба ғорат бурд, чандон бок нест,
Ғорати дил саҳл бошад, ғорати ҷон карду рафт. *Ҳилолӣ*

**ҒОРАТГАР** غارتگر тороҷгар, яғмогар, толонгар.

Ғоратгарест зулфат — золим, вале чӣ золим!
Ошиқкушест чашмат — бедин, вале чӣ бедин! *Қамоли Хуҷандӣ*

**ҒОРАТГАРӢ** غارتگری тороҷгарӣ, ягмогарӣ, толонгарӣ.

Май биёвар, ки нанозад ба гули боғи ҷаҳон
Ҳар кӣ ғоратгарии боди хазонӣ донист. *Ҳофиз*

**ҒОРАТЗАДА** غارت‌زده ғоратшуда, ғоратдида.

Юсуф аз қофилаи ҳусни ту ғоратзада аст,
Қасе имрӯз зи хубон ба саранҷоми ту нест. *Соиб*

**ҒОРАТПЕША** غارتپیشه **1.** он кӣ касбу ҳунараш ғоратгарист; **2.** *маҷ.* маъшуқаи бераҳм.

Агар хоҳӣ паёми васли ғоратпешагон ёбӣ,
Бикун ҳар субҳу шом аз ҷон тавофи Қаъбаи дилҳо. *Имло*

**ҒОРИБ** *а.* غارب фурӯраванда, ғурубкунанда (дар бораи офтоб, моҳ ва ситорагон).

Чу шангарфгун шуд зи хуршед олам,
Самоку Суҳайлу Суҳо гашт ғориб. *Манучеҳрӣ*

**ҒОРИЧӢ||ҒОРИҶӢ** غارچی||غارجی шароби сабӯҳӣ, шаробе, ки ҳангоми субҳ меҳӯранд.

Хушо набизи ғоричӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором андарун, маҷлис ба бонгу валвала. *Шокири Бухорӣ*

**ҒОРИҚ** *а.* غارق ғарқшаванда, ба об фурӯ раванда, ба об ғӯтанда.

**ҒОРИҶӢ** غارجی *ниг.* **ғоричӣ.**

**ҒОСИБ** *а.* غاصب ба зулму ситам ситонанда, ғасбкунанда, гирандаи мулки дигаре ба зӯр.

Ошуфтадил аз ҷаҳони ҷонӣ,
Осемасар аз сипеҳри ғосиб. *Анварӣ*

**ҒОСИҚ** *а.* غاسق **1.** моҳ; **2.** шаб, аср, вақти говгум, торикии пас аз ғуруби шафақ.

Гуфт: Эй ноқиди мубарриз, чӣ гӯӣ, миёни шаби ғосиқ ва субҳи содиқ фарқест? *«Оини нигориш»*

**ҒОФИЛ** *а.* غافل бехабар, беларво, нодон, фаромӯшкор, мусоҳилакор.

Вазири ғофилро шунидам, ки хонаи раият хароб кардӣ. *Саъдӣ*

**ғофил будан** *аз чизе* бехабар будан аз чизе.

Чӣ донад касе, к-ӯ зи дил ғофил аст,
Қи бемории бедилон аз дил аст. *Хоҷу*

**ҒОФИЛӢ** غافلی ғафлат, бехабарӣ, бепарвоӣ, нодонӣ, мусоҳилакорӣ.

Зи хидмат макун як замон ғофилӣ. *Саъдӣ*

**ҒОФИР** *а.* غافر афвкунанда, омурзандаи гуноҳ.

Ҳимматаш он аст, то ғолиб шавад бар душманон,
Рост, чун бар душманон ғолиб шавад, ғофир шавад. *Манучеҳрӣ*

**ҒОШ** غاش он кӣ дар ошиқӣ ба дараҷаи ифрот расидааст; **ошиқи ғош** ошиқи ба дараҷаи ифрот расида, ошиқи гузаро, ошиқи шайдо.

Хештан пок дору бе пархош,
Ҳеҷ касро мабош ошиқи ғош. *Рӯдакӣ*

**ҒОШИЯ** *а.* غاشیه зинпӯш, ҷули асп, полон.

Рахши баландохураш афганд паст,
Ғошияро бар катифи ҳар кӣ баст. *Низомӣ*

◇ **ғошияи бандагӣ бар дӯш будан** *кинoя аз* мутеъ ва фармонбардор будан.

Қисвати хоҷагию хилъати шоҳӣ чӣ кунад,
Ҳар киро ғошияи бандагият бар дӯш аст. *Ҷомӣ*

**ғошияи** *касе* **бар дӯш кашидан** *киноя аз* итоат ва фармонбардорӣ кардан ба касе.

Ҳар куҷо ғошияи мунҳии амри ту баранд,
Боз бар дӯш кашад ғошияи кабку ҳамом. *Анварӣ*

**ғошияи ҳаводории** *касе* **бар дӯш кашидан** *киноя аз* ба касе итоат ва фармонбардорӣ кардан.

Агар Котибӣ дар ин аср мешуд, ҳалқаи бандагии ӯ дар гӯш ва ғошияи ҳаводории ӯ бар дӯш мекашид. *Восифӣ*

**ҒОШИЯДОР** غاشیه‌دار **1.** ғошияпӯш; саис.

Ғошиядор аст абр бар китафи рӯзгор,
Ғолиясой аст бод бар садафи бӯстон. *Хоқонӣ*

**2.** ходим; мутеъ.

**ҒОШИЯКАШ** غاشیه‌کش **1.** барандаи ғошия, кашандаи ғошия; саис.

Зери рикобаш, нигар, ҳалқабагӯш осмон,
Пеши инонаш, бибин, ғошиякаш рӯзгор. *Хоқонӣ*

**2.** мутеъ, фармонбардор.

**ҒОЯ** *а.* غایه *ниг.* **ғоят** 3.

**ҒОЯТ** *а.* غایت **1.** ниҳоят, интиҳо, охир, поён, анҷом.

Ва носеҳони вай боз намуда буданд, ки ғавр ва ғояти ин ҳадис бузург аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ғояти мӯи ман сапед бувад,
З-ин шигифтӣ ҳаме шавам дилтанг. *Носири Хисрав*

**2.** андоза, ҳад.

Дар паси ин пардаи зангоргун
Ориятонанд зи ғоят бурун. *Низомӣ*

Фунуни фазли туро ғоятею ҳадде нест,
Қи нафси нотиқаро қуввати баён монад. *Саъдӣ*

**аз ғояти ...** аз бисьёрии ..., аз фарти ...

Аз ғояти бенангиву аз ҳирси гадой
Устодтар аз вай ҳама ин ёфадироён. *Сӯзанӣ*

**ба ғоят** чидо, бисьёр, хеле.

Дар он хидмат ба ғоят чобукӣ дошт,
Қи кори нозанинон нозукӣ дошт. *Низомӣ*

**дар ғояти ...** дар камоли ..., дар ниҳояти ...

То он манора аз он ҷо барканданд ва ба шористон фармуд ниҳоданд, чунонки мисли ӯ дар ҳеҷ ҷой набуд дар ғояти такаллуф ва некӯӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

**то ғояте** то ба ҳадде, то ба дараҷае; **то (ин) ғоят, то ба ғоят** то ин дам, то ба ҳол; ҳанӯз, то кунун.

Ту, ки Бӯнасрӣ, бояд ки андешаи кори ман бидорӣ, ҳамчунон ки то ин ғоят доштӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

То ба ғоят раҳи майхона намедонистам,
Варна мастурии мо то ба чӣ ғоят бошад. *Ҳофиз*

Он ду кас бо малик мулоқот кардаанд ва то ғоят надонистаам, ки эшон бо малик чӣ гуфтаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ба ғоят расидан** *а)* ба ҳадди охир расидан, ба охирин нуқта расидан.

Бо вуҷуди қиллати манол таҳсил мекардам, то бебаргӣ ба ғоят расид. *Авфӣ*

б) *маҷ*. ба камол, ба воя расидан.

Гул ба ғоят расид, бигзоред,
То бинолад ҳазордастонаш. *Саъдӣ*

3. мақсад, мурод.

Шамсулмаолӣ дар маърифати қадри ӯ ва тақдими хадамоти писандида ба ҳама ғояте расид. *«Тарҷумаи Яминӣ»*

**ҒОЙ** غائی **1.** мансуб ба ғоят; **2.** *маҷ*. аслӣ ва асосӣ.

Ва лекин он бувад, ки аз вай аст ва пешинро иллати ғой хонанд. *Ибни Сино*

**ҒУБОЗА** غبازه говрон, чӯби чорпоронӣ, халачӯби говронӣ; умуман таёқ.

Пурдил чун товал асту товал ҳаргиз
Нарм нагардад магар ба сахт ғубоза. *Мунҷик*

**ҒУБОР** *а.* غبار **1.** гард, чанг, хока.

Чун ҳаворо тира гардонад ғубори лашкараш,
Рӯзи равшан бар маодӣ чун шаби ялдо бувад. *Муиззӣ*

Ғубори дараш кимиёи назар,
К-аз ӯ хоки тира шавад ҳамчу зар. *Шодӣ*

**ғубори осиё** гарду чанги орд, ки дар вақти гаштани осиё пайдо мешавад.

То маро дил ос шуд андар ҳавои ишқи ӯ,
Ҳаст, пиндорӣ, ғубори осиё бар сар маро. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ*. асари ғам ва ғусса.

Боз ин ғубор чист, Ҳилолӣ, ба рӯи ту?
Дар кӯи маҳвашон ба суроғи кӣ будаӣ? *Ҳилолӣ*

◇ **ғубор гирифтан** ғамгин шудан.

Агар зи шаш ҷиҳат оина пеши рӯ дорам,
Зи ҳафт пардаи чашмам ғубор мегирад. *Соиб*

**ғубор доштани чашм** *киноя аз* хира шудани чашм, ба дард омадани чашм.

То ба ҳар чашме зи роҳат сурма бурд,
Чашми ман дорад ғуборе аз сабо. *Ҷомӣ*

**ғубор нишондан** ғам аз дил бурдан.

Тахт гирад, кулоҳ бистонад,
Бинишинад, ғубор биншонад. *Низомӣ*

**ғубори фитна бархостан** шӯру ғавғо бархостан.

Саманди ишқ ба ҳар манзиле, ки ҷавлон кард,
Ғубори фитна зи гарди маломате бархост. *Ҳилолӣ*

**ғубор аз рӯй шустан** *киноя аз* навозиш ва меҳрубонӣ зоҳир намудан, ғамгусорӣ кардан.

Не бар сари ман гирист ёре,
Не шуст зи рӯи ман ғуборе. *Ҷомӣ*

**ҒУБОРОЛУД||ҒУБОРОЛУДА** غبارآلود||غبارآلوده **1.** олудаи гарду чанг, пурчангу ғубор.

Қадам гарчи ғуборолуд дорам,
Ба дидори ту дил хушнуд дорам. *Низомӣ*

**2.** *маҷ*. заҳмат ва кулфаткашида.

Шуда Ширин дар он раҳ аз бас андӯҳ,
Ғуборолуди чандин бешаву кӯҳ. *Низомӣ*

**ҒУЖБ** غژب донаи ангур, донаи аз хӯша кандашудаи ангур.

Биёвар он ки гувоҳӣ диҳад зи ҷом, ки ман
Чаҳор гавҳарам андар чаҳор ҷой мудом:
Зумуррад андар токам, ақиқам андар ғужб,
Суҳайлам андар хум, офтобам андар ҷом.
*Абулалои Шуштарӣ*

**ҒУЖМ** I غژم пусти донаи ангур, ки ба даруни он шира ва донак меистад.

Он хӯша бин чунонки яке хики пурнабиз
Сарбаставу набурда бад-ӯ даст ҳеҷ кас,
Бар гунаи сиёҳии чашм аст ғужми ӯ,
Ҳам бар мисоли мардумаки чашм аз ӯ тагас.
*Баҳромӣ*

**ҒУЖМ** II غژم **1.** хашм, қаҳр; **2.** ҳамла.

Шер ғужм оварду ҷаст аз ҷои хеш,
В-омад ин харгӯшро алфағда пеш. *Рӯдакӣ*

**ҒУЗ** غز номи яке аз қабилаҳои турк.

Ҳамчу турки ғузанд ғоратдӯст,
Нест бар заррае аз эшон пӯст. *Саноӣ*

**ҒУЗРУФ** *а.* غضروف тағояк.

Қадди ту ниҳолест, к-аз он мева хӯрандаш,
Ғузруф сипар, лек ба дандон шиканандаш.
*Восифӣ*

Ғузруф ҷисмест нармтар аз устухон ва сахттар аз пай. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҒУК** غوک *ниг.* **ғӯк.**

**ҒУЛ** I *а.* غول **1.** аз рӯи ақидаи хурофӣ деве, ки ба ҳар шакл даромада, одамонро аз роҳ мебароварда аст.

Гоҳе чу гӯсфандон дар ғӯл ҷои ман,
Гоҳе чу ғул гирди биёбон давон-давон.
*Абӯшакури Балхӣ*

Дур аст сари об аз ин бодия, ҳуш дор,
То ғули биёбон нафиребад ба саробат. *Ҳофиз*

**ғул дар ғул** ғул болои ғул, деви бисёр, анбӯҳи дев; **2.** *маҷ*. ҳаромзода.

Истода дид он ҷо дузди ғул,
Рӯи зишту чашмҳо ҳамчун ду ғул. *Рӯдакӣ*

**ҒУЛ** II||**ҒУЛЛ** *а.* غل занҷир, тавқи оҳанин, ки ба даст ва гардани зиндониён меандозанд.

Ду дасташ ба занҷир баркаш ба ғул,
Яке банди румӣ ба кирдори пул. *Фирдавсӣ*

Вайро меоранд, даст ба ғул кашида, агар некӯкор бувад, раҳо кунанд. *Аҳмади Дониш*

**ҒУЛБА||ҒУЛПА** غلبه||غلپه акка, аккаи ало.

Се ҳокиманд ин ҷо чун ғулба ҳама дузд,
Майхораву занбораву малъуну хасисанд. *Мунҷик*

**ҒУЛВО** *а.* غلوا **1.** аз ҳад гузаштан, ифрот; **2.** *маҷ*. айни шиддати чизе, дар гармогарми чизе.

Шайх Абӯисхоқ дар ғулвои сукр пурсид, ки ин чӣ ғавғост? Гуфтанд: Садои кӯси Муҳаммади Музаффар аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒУЛЛ** *а.* غل *ниг.* **ғул** II.

**ҒУЛОЛА** غلاله зулф ва мӯи ҷингила; *муқ.* **кулола.**

То гирди даштҳо ҳама бишкуфт лолаҳо,
Чун дарзада ба оби муасфар ғулолаҳо. *Манучеҳрӣ*

Ҷаҳон шуд аз нафаҳоти насими мушкафшон
Чунонки аз дами миҷмар ғулолаи ҷонон.
*Камоли Исмоил*

**ҒУЛОМ** *а.* غلام **1.** банда, бандаи зархариди мардина.

Ҳофиз на ғуломест, ки аз хоҷа гурезад,
Лутфе куну боз о, ки харобам зи итобат. *Ҳофиз*

Аммо ғуломон ва чокаронро ба адл хонад ва ба зулми эшон ризо надиҳад. *Аҳмади Дониш*

**2.** фарзанд, кӯдак; писар.

*Агар ман бирафтам ва пеш аз омадан туро ғуломе ояд, ӯро Ҳамал ном кун. «Таърихи Систон»*

◇ **ғуломи вақт** бандаи вақт, ғаниматдонандаи вақт, замонасоз, шахсе, ки мувофиқи талаби вақт амал мекунад.

Ба ҳам карда канизе чанд ҷаммош,
Ғуломи вақти худ, к-эй хоҷа, хуш бош! *Низомӣ*

**ҒУЛОМОНА** غلامانه ҳамчу ғулом, ғуломвор.

Гуфти маро гар шунавад шоҳи ман,
Тарк кунам гуфти ғуломонаро. *Шамси Табрезӣ*

**ҒУЛОМӢ** غلامی бандагӣ.

Чу Рӯдакӣ ба ғуломӣ агар қабул кунӣ,
Ба бандагӣ написандад ҳазор Дороро. *Рӯдакӣ*

**ҒУЛПА** غلپه *ниг.* **ғулба.**

**ҒУЛУВ(В)||ҒУЛУ** *а.* غلو **1.** аз ҳад гузаштан, зиёдаравӣ, ифрот; *маҷ.* муболиға.

Дар корҳо ғулув кардан носитуда аст.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Бас ки дар васфи ӯ ғулу карданд,
Шоҳро масти орзу карданд. *Бедил*

**2.** инод, саркашӣ.

Чандон ки имтиноъ намудам, ғулув бештар кард.
*Авфӣ*

Яке аз равофизро дидам, ки собиқ дар рафз ғулувви тамом дошт. *Аҳмади Дониш*

**3.** хуҷуми бо издиҳом, хуҷуми якбораи ҳама.

*Лашкариён дар талаби улуфот ва русумот ғулув карданд. «Равзат-ус-сафо»*

**ҒУЛУВВОТ** *а.* غلوات *ҷ.* **ғулув(в)||ғулу.**

Бо вуҷуди ғулуввоти сукр аз вақоеи умури мамлакат огоҳ буд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒУЛУЛ** *а.* غلول хиёнат.

Гуфт макшуфу бараҳна бе ғулул,
Боз гӯ, ранҷам мадеҳ, эй булфузул! *Румӣ*

**ҒУЛХОНА** غلخانه||غولخانه девхона, бошишгоҳи девҳо, девлох.

Чун аз он ғулхона ҷон бурдӣ,
Софиошом то кай аз дурдӣ. *Низомӣ*

**ҒУЛҒУЛ** غلغل **1.** садо, овоз; садоҳои омехтаи ҳархела.

Аз навои чангу барбат базми ту холӣ мабод,
То хурӯши чангу созу ғулғули барбатзан аст.
*Муиззӣ*

Паст шуд ғулғули тасбеху таровеҳ, ҳанӯз,
Ба ҳақи рӯза, к-аз он валвала дар дарди сарем.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** овоз ва чаҳ-чаҳи мурғон, махсусан овози булбул.

Зоғ бинӣ ҳамаи боғ пур аз ғулғулу бонг,
Шод ҳамчун сипаҳи занг ба ҳангоми сафар. *Ломеӣ*

Зи бас нолидам аз фарьёди мурғон
Дар атрофи чаман афтода ғулғул. *Ҷомӣ*

**ҒУЛҒУЛА** غلغله бонгу хурӯш, ошӯбу ғавғо.

Оқибат манзили мо водии хомӯшон аст,
Ҳолиё ғулғула дар гунбади афлок андоз. *Ҳофиз*

**ҒУЛҒУЛИСТОН||ҒУЛҒУЛСИТОН** غلغلستان ҷои шӯру ғавғо, ғулғулазор.

Сазад гар ба ин буми Зобулситон
Ниҳад дониши номи ғулғулситон. *Фирдавсӣ*

**ҒУМР||ҒАМР||ҒИМР** *а.* غمر бетаҷриба, хом, корноозмуда.

Ҳар кӣ дар ҷанг баддилу ғумр аст,
Сипару ҷавшанаш дувум умр аст. *Саноӣ*

Ту шабу рӯз аз пай ин қавми ғумр
Чун шабу рӯзи мададбахшон умр. *Румӣ*

**ҒУМРӢ||ҒАМРӢ||ҒИМРӢ** غمری бетаҷрибагӣ, ноозмудакорӣ, нодонӣ.

Дар фарқ задаст шонаи мушкин,
Бе гесуваке дароз аз ғумрӣ. *Манучеҳрӣ*

**ҒУМУМ** *а.* غموم *ҷ.* **ғам.**

Қишти умеди маро ба самуми ғумум нобуд кардӣ.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҒУНДА** غنده як навъ тортанаки бузурги газанда.

Метанад гирди сарою дари ту ғунда кунун,
Боз фардош бубин бар тани ту тортанон. *Кисоӣ*

**ҒУННА** *а.* غنه овозе, ки дар вақти сурудхонӣ аз димоғ мебарояд, оҳанги димоғӣ; тағаннӣ, таранну м.

Бурданд ба тӯҳфаҳо дар офоқ,
З-он ғунна ғанӣ шуданд ушшоқ. *Низомӣ*

**ғуннаи тар** овози димоғии маҳин, форам ва оҳангдор.
Бикшой ғунчаи лаб, бисарой ғуннаи тар. *Ҳофиз*

**ҒУНУДАН||ҒАНАВИДАН** غنودن||غنویدن хоб кардан; дар ҳолати нимхоб будан; ором гирифтан, осудан.

Худу дудмон назди Хисрав шавӣ,
Баҳ-он сояи меҳри ӯ биғнавӣ. *Фирдавсӣ*

Ҳама шаб дар савдои ганҷандешӣ намеғунуд. *Авфӣ*

**ҒУНҶА I** غنچه пунбаки гул, гули ношукуфта, гуле, ки ҳанӯз кушода нашудааст.

Булбуле бар сарири ғунча нишаст,
Ғунча бишкуфту гашт булбул маст. *Низомӣ*

Ба базмгоҳи чаман дӯш маст бигзаштам,
Чу аз даҳони туам ғунча дар гумон андохт. *Ҳофиз*

**ғунчаи мастур** ғунчаи ҳанӯз кушоданашуда.

Ба турра — шарҳи шабистону сояи сунбул,
Ба ханда — ҳалли муаммои ғунчаи мастур. *Шавкат*

**ҒУНҶА II** غنچه: **ғунча кардан** хамир кардан, сириштан; омехтан.

Ҳеҷ надонам ба чӣ шуғл-андарӣ,
Тарф ҳаме ғунча кунӣ бо шакар.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**ҒУНҶАВАШ** غنچه‌وش ғунчамонанд.

Ба арсаи чаману саҳни боғ накшоянд
Диле, ки ғунчаваш аз ҳаҷри гулрухе танг аст. *Ҷомӣ*

**ҒУНҶАСОН** غنچه‌سان ба монанди ғунча, ғунчавор.

То чанд ҳар дам ғунчасон хандӣ ба рӯи ину он,
Чун шохи гул бош, аз ҳаё сар пеши кас боло макун. *Ҳилолӣ*

**ҒУНҶ** I غنج гирдшуда, ба ҳам омада, лӯнда.

Ғанҷ буду фитода андар кунҷ,
Қарда заъфаш зи бенавоӣ ғунҷ. *Ҳакими Озарӣ*

**ҒУНҶ** II *а.* غنج *ниг.* **ғанҷ** II.

**ҒУРА** غوره *ниг.* **ғӯра.**

**ҒУРАБО** *а.* غربا *ҷ.* **ғариб** 3.

Ва эшон аз деҳқонон набуданд, ғурабо буданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҒУРАМО** *а.* غرما *ҷ.* **ғарим** 2.

Аз бими ғурамо дар хона махфӣ шудам. *Авфӣ*

**ҒУРАР** *а.* غرر *ҷамъ* 1. *ҷ.* **ғурра** II; 2. *маҷ.* аломатҳои нек.

Он чи ӯ бахшад, дар дурҷи маолист дурар,
В-он чи ӯ донад, дар бурҷи маонист ғурар. *Муиззӣ*

**ҒУРБАТ** *а.* غربت 1. ғарибӣ, мусофирӣ, ҷудоӣ аз ватан.

Дасти татовул бар моли раият дароз карда буд ва ҷавру азият оғоз, то ба ҷое ки халқ аз макоиди зулмаш ба ҷаҳон бирафтанд ва аз курбати ҷавраш роҳи ғурбат гирифтанд. *Саъдӣ*

Зи дуньё меравад Хисрав, ба зери лаб ҳамегӯяд:
Дилам бигрифт аз ин ғурбат, таманнои ватан дорам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ғурбат ихтиёр кардан** тарки ватан намудан.

Аз маншаъ ва мавлиди худ ғурбат ихтиёр кардам. *Авфӣ*

2. *маҷ.* вафот кардан.

Чу навбат расад з-ин ҷаҳон ғурбаташ,
Тараҳҳум фиристанд бар турбаташ. *Саъдӣ*

**ҒУРБАТГИРОӢ** غربت گرای 1. ғурбатхоҳ, ихтиёркунандаи ғарибӣ, мусофиратдӯст; 2. *маҷ.* вафоткарда.

Ба ёди ҳарифони ғурбатгироӣ,
Қ-аз эшон набинам касеро ба ҷой,
Чу даврони мо ҳам намонад басе,
Хӯрад низ бар ёди мо ҳар касе. *Низомӣ*

**ҒУРБАТЗАДА** غربت‌زده овора, оворагард, бехонумон, ғариб.

Бо лаззати оворагии водии ишқат
Ғурбатзадагонро нашавад майли ватанҳо. *Ҷомӣ*

**ҒУРВОША** غرواشه гиёҳест, ки аз он лиф сохта мешавад.

Чу ғурвоша рише ба сурхию чандон,
Қи даҳ мола аз даҳьякаш баст шояд. *Лабибӣ*

**ҒУРМ** I غرم меши кӯҳӣ, гӯспанди кӯҳӣ.

Ту шерию шерон ба кирдори ғурм,
Бирав, то раҳонӣ диламро зи гурм. *Унсурӣ*

Яке ғурми бирьёну нон аз бараш,
Намакдону речор гирд-андараш. *Фирдавсӣ*

**ҒУРМ** II *а.* غرم 1. зарар, зиён; 2. товон.

**ҒУРМАҶ** غرمج гиёҳе, ки донаи чун зира хушбӯе дорад.

**ҒУРМАҶОБ** غرمجاب шӯрбое, ки аз ғурмаҷ пухта мешавад.

Маро ғурмаҷобе бипухтӣ ба пӣ(х),
Ба пӣ гар бипухтӣ, туӣ руспӣ! *Хуҷастаи Сарахсӣ*

**ҒУРОБ** *а.* غراب зоғ; зоғи сиёҳ.

Боғ ар чи зи булбулон ба тоб аст,
Анҷир наволаи ғуроб аст. *Низомӣ*

Аҷаб дар он ки ғуроб аз муҷоварати тӯтӣ ҳам ба ҷон омада буд ва малӯл шуда. *Саъдӣ*

◇ **ғуроби залом** *киноя аз* шаб.

Чу шоҳбози саҳар боз кард шаҳпари нур,
Ба сӯи ғарб ғуроби залом кард нуфур. *Бадри Чочӣ*

**ғуроби сиёҳ** *ниг.* **ғуроби залом.**

Асири суманбарг шуд мушкбед,
Ғуроби сияҳ сайди бози сапед. *Низомӣ*

**ғуроби таковар** *киноя аз* аспи сиёҳ.

Ғуроби таковар биронд аз пояш. *Хоҷу*

**ҒУРОБРАНГ** غراب‌رنگ сиёҳранг, тира.

Гардад ҷаҳон зи ҷунбиши эшон пур аз ғубор,
Гардад ғуробранг ҳаво з-он ғуборҳо. *Ломеӣ*

**ҒУРОБУЛБАЙН** *а.* غراب‌البين навъе аз зоғ, ки мардумони хурофотпараст дидани онро наҳс ва аломати ҷудоӣ миёни дӯстон медонистаанд.

Чун ғуробулбайн омад ногаҳон
Дар шикори муш, бурдаш з-он макон. *Румӣ*

**ҒУРОБӢ** غرابی сиёҳ ва тираи ба ранги зоғ, сияҳранг.

На бози сапед аст ин, на булбули хушнағма,
Вайронаи дуньё дон, он шакли ғуробиро. *Шамси Табрезӣ*

**ҒУРРА** I غره ғурриш, ғирев, наъра.

Ғурраи ӯ ҳокими даррандагон,
Наъраи ӯ монеи чаррандагон. *Румӣ*

**ҒУРРА** II *а.* غره 1. сафедии пешонии асп, қашқа; **ғурраи ғарро** пешонии тобон.

Осори наҷобату шаҳомат дар ғурраи ғарро... метофт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. аввали моҳ; рӯзи аввали моҳ; *муқобили* **салх** II.

Чун умр ба сар расад, чи Бағдоду чи Балх,
Паймона чу пур шавад, чи ширину чи талх,
Баъд аз сари мову ту ин моҳ басе
Аз салх ба ғурра ояд, аз ғурра ба салх. *Хайём*

Рӯзи якшанба ғурраи рамазон ба Рамла расидем. *Носири Хисрав*

3. аввали рӯз, аввали сафедии рӯз.

Бегоҳ буд, дар шаҳр нашудам, то ғурраи рӯз ба шаҳр дароям. *Авфӣ*

Чун ғурраи субҳ гашт ғарро,
Шуд турраи осмон мутарро. *Авҳадӣ*

4. беҳтар аз ҳар чиз, беҳтарини чизе.

**ҒУРРАНДА** غرنده ғурришкунанда; гулдурросзананда.

Зиреҳ дораду ҷавшану хӯду бабр,
Биғуррад ба кирдори ғурранда абр. *Фирдавсӣ*

Ниҳода суви он ду шаҳзода рӯй
Чу ғурранда шерони нахҷирҷӯй. *Хоҷу*

**ҒУРРИДАН** غريدن ғурриш кардан, наъра кашидан; шӯридан, хурӯшидан аз рӯи хашм ва ғазаб.

Чу аз дур Тӯси сипаҳбуд бидид,
Биғурриду теғ аз миён баркашид. *Фирдавсӣ*

Бипечид бар хешу барзад инон,
Биғуррид монанди шери жиён. *Хоҷу*

**ҒУРРИШ** غرش хурӯшиш, хурӯшидан, овози гулдурросӣ.

Табиразан аз кӯҳаи зандапил
Ба ғурриш даровард кӯси раҳил. *Ҳоҷу*

**ҒУРРОН** غران ғурришкунон, дар ҳолати ғуррандагӣ.

Падар дил пур аз хашму сар пур зи ҷанг,
Ҳамегашт ғуррон ба сони паланг. *Фирдавсӣ*

**ҒУРУБ** *а.* غروب фурӯ рафтан ва аз назар ғоиб шудани офтоб ва ситораҳо; ◇ **ғуруб намудани офтоби** *касе киноя аз* мурдан.

Охири кор дар саводи ҷануб
Офтобаш намуд майли ғуруб. *Бедил*

**ҒУРУНБА** غرنبه овози баланди гулдурросӣ, бонг, хурӯш.

Ду чиз-ш баркану ду бишкан,
М-андеш зи ғулғулу ғурунба. *Лабибӣ*

**ҒУРУНБИДАН** غرنبيدن садои ғафси баланд додан, бонги гулдурросӣ баровардан.

Лашкари шод ба ҳар дар ҷунбид,
Нои рӯину кӯс биғурунбид. *Унсурӣ*
Ғурунбидани ной дар кӯҳу дашт
Зи овои тундар ҳаме дарғузашт. *Фирдавсӣ*

**ҒУРУР** *а.* غرور **1.** фирефтан; фиреб; **2.** кибру калонӣ, такаббур, ҳавобаландӣ, болидан ба чизи ботил.

Ғурури ҳусн иҷозат магар надод, эй гул,
Ки пурсише накунӣ андалеби шайдоро. *Ҳофиз*
Мекашад сарриштаи кори ғурур охир ба аҷз,
Гар ҳама имрӯз шамшер аст, фардо сӯзан аст. *Бедил*

**ҒУРФА** *а.* غرفه **1.** болохона.

Пеши он шоҳидони қасри биҳишт
Ғурфае буд баркашида зи хишт. *Низомӣ*
Хадам ва хашам аз ғурфа фуруд омаданд. *Авфӣ*

**2.** дарича.

Болохонае, ки эшон дар он ҷо маҳбус буданд, ғурфае ба ҷониби саҳро дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ғурфаи мино** *киноя аз* осмон.

Биёрояд ба зевар ҳар саҳар машшотаи сунъаш
Арӯси зарнигори субҳро аз ғурфаи мино. *Мушфиқӣ*

**ҒУСЛ** *а.* غسل шустушӯи тамоми бадан, оббозӣ.

Саҳаргаҳ даме хуштар аз субҳ ор,
Ба сарчашмаи меҳр ғусле барор. *Ҳоҷу*
Ғусли шаҳиди ишқ ба оташ сазад, на об,
Чун шӯъларо ба об касе шустушӯ кунад? *Урфӣ*

◇ **ғусли таъмид** маросими динии аҳли насоро (христианҳо), ки кӯдак ё одами калонсолро барои ба дин даровардан ғусл мекунонанд.

**ҒУСН** *а.* غصن шохи дарахт, шохаи дарахт.

**ҒУССА** *а.* غصه ғам, андӯҳи гулӯгир, ғам ва андӯхе, ки дар дил пинҳон нигоҳ дошта ба касе изҳор намекунанд.

То сари зулфи ту дар дасти насим афтодаст,
Дили савдозада аз ғусса дуним афтодаст. *Ҳофиз*
Ба дарду ғуссаву андӯҳ аз он хушам, Ҷомӣ,
Ки софи айшу тараб нест хушгувор маро. *Ҷомӣ*

**ҒУТА||ҒӮТА** غوته||غوطه фурӯ шудан дар об, фурӯравӣ дар об.

Он чунон пинҳон шуданд аз чашми ӯ,
Мисли ғута(и) моҳиён дар оби ҷӯ. *Румӣ*

**ғута хӯрдан** фурӯ рафтан дар об.

Ба дил гуфт: Пайкор бо жанда пил
Чу ғӯтаст хӯрдан ба дарьёи Нил. *Фирдавсӣ*

**ҒУТАХОРӢ||ҒӮТАХОРӢ** غوته‌خواری||غوطه‌خواری фурӯравӣ дар об.

Ҳамчу маҳ хешро дар об андохт,
Ҳамчу моҳӣ ба ғутахорӣ сохт. *Ҷомӣ*

**ҒУФА||ҒУФФА** غفه пӯстин.

Рӯи ҳар як чун ду ҳафта гирдмоҳ,
Ҷома-шон — ғуфа, самуришон — кулоҳ. *Рӯдакӣ*

**ҒУФРОН** *а.* غفران омурзиш, бахшиши гуноҳ, афви ҷурм.

Хайём, барои гунаҳ ин мотам чист,
В-аз ғам хӯрдан фоида бешу кам чист,
Гар ҳеҷ гунаҳ набошадат, ғуфрон чист,
Ғуфрон зи барои гунаҳ омад, ғам чист? *Хайём*
Ғуфтанд: Пас чӣ кунем, то мустаҳиққи ғуфрон гардем. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҒУФФА** غفه *ниг.* **ғуфа.**

**ҒУЧ** *т.* غوچ гӯсфанди нари шохдори ҷангӣ, қӯчқори ҷангӣ, тагали ҷангӣ.

Зуд бинӣ шикаста пешонӣ,
Ту, ки бозӣ ба сар кунӣ бо ғуч. *Саъдӣ*

**ҒУЮС** *а.* غيوث *ҷ.* **ғайс.**

Фалсафие гуфт: Чун донӣ ҳудус,
Ҳодисаи абр чӣ донад ғуюс? *Румӣ*

**ҒӮЗА** غوزه ғилофи болои баъзе наботот ҳамчун пахта, кӯкнор ва ғ.

**ҒӮК||ҒУК** غوک курбоққа.

Чашм чун хонаи ғӯк об гирифта ҳама сол,
Лафч чун мӯзаи хоҷа Ҳасани Исо каж. *Минҷик*
Булбулонро дидам, ки ба нолиш даромада буданд аз дарахт ва кабкон аз кӯҳ ва ғӯкон аз об ва баҳоим аз беша. *Саъдӣ*

**ҒӮЛ** غول ҷое, ки дар домани кӯҳҳо ва дар саҳро барои дар шаб хобидани чорпоён сохта мешавад.

Гоҳе чу гӯсфандон дар ғӯл ҷони ман,
Гоҳе чу ғул гирди биёбон давон-давон.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ҒӮЛА** غوله анбори ғалла.

**ҒӮЛАДОР** غوله‌دار дорои анбори ғалла; *ниг.* **ғӯла.**

Хушку зоро, ки киштзор бувад,
Ҳар куҷо ғул ғӯладор бувад. *Саноӣ*

**ҒӮЛИН** غولين кӯзаи даҳанкалон; кӯзаи дудаста.

Ғулию фурӯ хишта ду ғӯлин ба ду абрӯ,
Пинҳон шуда андар паси атрофи ду ғӯлин. *Имора*
Сабӯву соғару онину ғӯлин,
Ҳасиру ҷойрӯбу хайму полон. *Тайён*

**ҒӮРА||ҒУРА** غوره ангури норасидаи турш ва дигар меваҳои нопухта.

Бирафтам ба раз, то биёрам канашту,
Чи себу чи ғӯра, чи амрӯду олу. *Алии Қарт*

Саросар ҳама раз пур аз ғӯра буд,
Бифармуд то кеҳтаронро дуруд. *Фирдавсӣ*

**ҒӮТ** غوت фалохан, фалахмон.

Ҳар куҷо харби маҳуле омадӣ,
Ғӯташон каррории Аҳмад будӣ. *Румӣ*

**ҒӮТА** غوته‖غوطه *ниг.* **ғута.**

**ҒӮТАХОРӢ** غوته‌خواری‖غوطه‌خواری *ниг.* **ғутахорӣ.**

**ҒӮШ** I غوش чӯби сахт, ки аз он тир, найза ва дигар аслиҳа, инчунин мизроб месозанд; ◇ **чӯби ғӯш** тир.

Андозад абрувонат ҳамасола чӯби ғӯш,
В-он гоҳ гӯядам, ки хурӯшон машав, хамӯш! *Хисравӣ*

**ҒӮШ** II غوش *ниг.* **ғӯшо** I.

**ҒӮШО** I غوشا саргини гов ва гӯсфанд.

Рав, ҳамон пеша, ки кардӣ падарат,
Ҳезум овар зи разу чин ғӯшо! *Алии Қарт*

**ҒӮШО** II ‖ **ҒӮШОЙ** غوشا‖غوشای сараки гандуму ҷав, хӯшаи гандуму ҷав, ки баъд аз даравидан ба замин мерезад.

Яке зи роҳ зар барнадораду сим,
Яке зи дашт ба нима ҳамечинад ғӯшой. *Тайён*

**ҒӮШОД** غوشاد *ниг.* **ғавшод.**

**ҒӮШОЙ** غوشای *ниг.* **ғӯшо** II.

**ҒӮШТ** غوشت бараҳна, луч.

Шуд ба гармоба дарун, истод ғӯшт,
Буд фарбию калон, бисьёргӯшт. *Рӯдакӣ*

# Қ

**Қ** харфи сию шашӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ق; *ниг.* **қоф** I.

**ҚАБАС** *а.* قبس шӯъла, шӯълаи оташ; оташпора.

Мусо ин ҷо ба умеди қабасе меояд.
«*Равзат-ус-сафо*»

**ҚАБАҚ** *т.* قبق 1. ҳадаф, нишона, нишон.

Ҷавоне буд ба ғоят чобук ва тир хуб меандохт ва аксар он буд, ки тири ӯ (ба) қабақ мерасид.
«*Равзат-ус-сафо*»

2. каду; 3. дарахти миёнхолӣ.

Қибчоқ муштақ аз қабақ аст ва қабақ дарахти миёнтиҳиро гӯянд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҚАБЕҲ** *а.* قبيح зишт, нозебо, нописанд, бад, ганда.

Аз ғазаб афъоли ... қабеҳ ... содир мешавад. *Авфӣ*

Дар ҳар феъл бояд ки оқилро дар он ҳайре мутасаввир бошад ва илло абас афтад ва ақл онро қабеҳ шуморад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ҚАБЕҲА** *а.* قبيحه *муаннаси* **қабеҳ.**

Аъён ва оқсақолон ... марсумоти қабеҳаро барҳам доданд. «*Шаҳномаи Фарғона*»

**ҚАБЕҲУЛВАҶҲ** *а.* قبيح الوجه зиштрӯй, *баднамо.*

Подшоҳе алассабоҳ ба шикор мерафт. Марди қабеҳулваҷҳ ва кареҳулманзаре аз муқобили ӯ баромад. *Садри Зиё*

**ҚАБЗ** *а.* قبض 1. *гирифтан, ахз кардан.*

Идрис пурсид, ки ба қабзи рӯҳи ман омадаӣ?
«*Равзат-ус-сафо*»

Бас ки дасташ доштӣ бо баст хӯй,
Тофтӣ ангушти ӯ аз қабз рӯй. *Ҷомӣ*

**қабзу баст** а) гирифтану додан, додугирифт, додуситад; б) идора кардан.

[Ғозонхон] зимоми ҳаллу ақди умури мамлакат ва инони қабзу басти масолеҳи салтанат бар ваҷҳе дар кафи кифояти ӯ ниҳода буд. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

Қабзу басти он вилоятҳо дар ӯҳдаи губирнотури Тошканд аст. *Аҳмади Дониш*

2. гирифтагии табиат; андӯҳу ғусса, дилтангӣ.

Чун ки қабзе оядат, эй роҳрав!
Он салоҳи туст, оисдил машав! *Румӣ*

Шайх гуфт: Ҳар гоҳ маро қабз будӣ, рӯй сӯи хоки пир кардаме. *Ҷомӣ*

3. дандонро кунд кардан; кунд шудани дандон.

Ва махсус ба ҳоссаи завқ ва он тууми нӯҳгона бувад, яъне ширинӣ ва туршӣ ва шӯрӣ ва тезӣ ва талхӣ ва дусумат ва уфусат ва қабз ва тафоҳат.
*Насириддини Тӯсӣ*

4. дарҳам кашидагӣ, дарҳам кашида шудан; ◇ **қабзи табиат** гирифтагии табъ; сахт шудани меъда.

**ҚАБЗА** *а.* قبضه 1. даст, панҷа; чизе ки дар мушт гунҷад, чизе ки ба мушт ҷо шавад.

Дарояд ҳар кӣ андар қабза, вазнаш нест чандоне,
Вале ҳар гаҳ кашӣ, гӯӣ зи сад ман бештар бошад.
*Восифӣ*

Қабзаи хок куҷо домани моро гирад,
Гирдбодем, ки дар рақс бувад решаи мо. *Соиб*

2. ченакест, ки баробари як каф (мушт) меояд.

Шамшерро як қабза берун оварда буд.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

3. даста, мас. қабзаи шамшер, қабзаи ханҷар.

Роҳати ҷон бошад аз он қабза теғ,
Марҳами дил бошад аз он ҷаъба тир. *Саъдӣ*

Ҳар қадар қатъи таъаллуқ кард, аз ҳастӣ нараст,
Хам шуд аз бори гарони қабза пайкар теғро. *Савдо*

◇ **қабза кардан** тасарруф кардан, забт кардан; **ба қабзаи тасарруф даровардан** ба даст даровардани чизе.

Яҳьё хилъат пӯшида ва зар ба қабзаи тасарруф дароварда, аз маҷлис берун омад.
«*Ахлоқи Мӯҳсинӣ*»

**ҚАБЗИ(Й)ЯТ** *а.* قبضيت 1. мушкилӣ, душворӣ, сахтӣ.

Қабзийяте ба кори ман афтода субҳу шом,
Қабзе ба лавҳи синаи ман печутобрез! *Имло*

2. *маҷ.* сахт шудани меъда.

**ҚАБЗУЛВУСУЛ** *а.* قبض الوصول шаҳодатномаи расидани чизе, хати қабул.

**ҚАБИЛ** *а.* قبيل гурӯҳ; қисм; чинс, хел; **аз қабили...** аз қисми..., аз чинси...

Чунончи ҳоссаи басар идроки мубсирот кунад аз қабили алвон ва азво. *Аҳмади Дониш*

**(аз) ин** (ё **он**) **қабил** аз ин ё он гурӯҳ; ин ё он тавр, ин ё он хел.

Ман аз он қабил нестам, ки таом бисьёр хӯрам ва бад-он лаззат гирам. *Ҷомӣ*

Гуноҳи бахт чӣ бошад, ба ман бигӯ, Махфӣ,
Чу рӯзгор шиносад аз ин қабил маро. *Махфӣ*

**ҚАБИЛА||ҚАБИЛАТ** *а.* قبيله||قبيلة **1.** гурӯҳи мардуме, ки кешу табор буда аз як ҷадди авваланд; **2.** қавм, тоифа.

Тоҷи сари қабилаву оли падар ту бош,
К-аз ту сараш ба тоҷи бузургӣ мукаллал аст. *Муиззӣ*
Биншаст миёнаи қабила,
Ӯ оташу дигарон фатила. *Шоҳин*

**ҚАБЛ** *а.* قبل пеш, аввал; *муқобили* **баъд; қабл аз...** пеш аз..., то...

Қабл аз вай шоире, ки соҳиби девон бошад, нашунидем. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Соиб, ҳарифи силии боди хазон най,
Қабл аз хазон зи худ бифишон баргу борро. *Соиб*

**ҚАБО** *а.* قبا **1.** як навъ либоси дарози пешкушодаи рӯйпӯшии мардона.

Аз ҷуд қабо дорӣ пӯшида мушаҳҳар,
В-аз маҷд бино дорӣ барбурда мушайяд. *Рӯдакӣ*
Дарахтонро ба хилъати наврӯзӣ қабои сабзи варақ дар бар карда. *Саъдӣ*

**2.** номи ҷое ва масҷиде дар ноҳияи Мадина.

Сад камар он қавми баста бар қабо
Баҳри ҳадми масҷиди аҳли Қабо. *Румӣ*

◇ **қабои зарбафт** *киноя аз* осмони пурситора; **қабои кӯҳлӣ** *киноя аз* осмон; **танг шудани қабо** а) бетоқат шудан, зиқ шудан; б) қашшоқӣ дидан, қашшоқ шудан.

**ҚАБОЕҲ** *а.* قبائح||قبايح *ҷ.* **қабеҳа.**

Баъзе аз... қабоеҳи афъоли ту... баршуморам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бори дигар бар иртикоби қабоеҳу ҷароим далерӣ ва ҷуръат накунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАБОИЛ** *а.* قبائل||قبايل *ҷ.* **қабила||қабилат.**

Ин қабоил бо ҳамдигар ҷанг кунанд. (2) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Овозаи ҷалолат ғалтида дар ашоир,
З-он дам ки ҳукми наҳьят афтода дар қабоил. (2) *Савдо*

**ҚАБОЛА** *а.* قباله **1.** санаде, ки аз рӯи он чизеро ба зимма мегиранд; васиқа.

Ин қаболаи фалон замин асту фалон чизро фалон кас замин. *Саъдӣ*

Бар сафҳаи дили ман зикри май асту шоҳид,
Ақди муҳаббат омад мазмуни ин қабола. *Ҳилолӣ*

**2.** хати никоҳ, иҷозатномае, ки аз тарафи маҳкамаи шаръӣ дода мешавад.

Гар навъарӯси даҳр дароянд ба ақди ту,
Маҳри ду кавн, Ҳофизаш, андар қабола кун! *Ҳофиз*
Он хубтар, ки пеши ту орам арӯси мадҳ,
К-аз ҷуди ту қаболаи кобин мусаҷҷал аст. *Муиззӣ*

◇ **қаболаи кӯҳнаи ҷое будан** аз аввали кор аз ҳама чизи ҷое огоҳ будан.

**ҚАБОНАМАД** قبانمد яктаки намадӣ, либоси боронӣ, чакман.

Бар умеди кулоҳи давлати ту
Ҳосидонро қабонамад марасад! *Хоқонӣ*

**ҚАБОПӮШ** قباپوش пӯшандаи қабо, он кӣ қабо пӯшидааст.

Танҳо зи куҷо мерасӣ, эй сарви қабопӯш,
Дардо, ки ту меоиву ман меравам аз хуш. *Ҷомӣ*
Дар арсаи бустони ҷаҳон сарви қабопӯш
Хезад басе, аммо чу ту ҷолок наяфтад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАБОҲ** قباه *ниг.* **қабо 1.**

Яке дар бараш парниёнӣ қабоҳ,
Яке бар сараш хисравонӣ кулоҳ. *Саъдӣ*
Хироманда сарве ба талъат чу моҳ,
Чу гул рафта дар арғувонӣ қабоҳ. *Хоҷу*

**ҚАБОҲАТ** *а.* قباحت бадӣ, зиштӣ дар кор ва гуфтор.

Ҳар ч-он қабеҳтар бикунад ёри дӯстрӯй,
Донад, ки чашми дӯст набинад қабоҳаташ. *Саъдӣ*

**ҚАБР** *а.* قبر ҷое, ки мурдаро гӯр мекунанд, гӯр, мазор.

Қай бувад, кай миёни минбару қабр
Қарда сад чок ҷайбу хирқаи сабр. *Ҷомӣ*

**ҚАБУЛ** *а.* قبول пазируфтан, пазирой писандидан.

Инони табъ аз ин пас кашида ҳоҳам дошт,
Агар кушода набинам дари қабулу футӯх. *Анварӣ*
Ҷон фишондем ба хоки қадамаш, лек чӣ суд,
Ки наяфтод қабули карамаш хидмати мо. *Ҷомӣ*

**қабул кардан** пазируфтан, маъқул донистан, гирифтан, рад накардан.

Мазан зи чуну чаро дам, ки бандаи муқбил
Қабул кард ба ҷон ҳар сухан, ки ҷонон гуфт. *Ҳофиз*

**қабул омадан** маъқул шудан, дуруст ва писандида афтодан.

Зоҳидро ин сухан қабул наёмад, рӯй бартофт. *Саъдӣ*

◇ **қабули хотир** чизи форам, форанда, писандида, мақбул.

Ки шаҳ гардид масти ҷоми он май,
Наёмад ҷуз қабули хотир аз вай. *Ҳозиқ*

**ҚАБЪ** *а.* قبع **1.** сар фуровардан дар вақти ибодат; **2.** ҳирс, ҳарисӣ, озмандӣ.

Авлоди ӯ қабъи занбӯри наҳл карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАБҶ** *а.* قبج *шакли арабишудаи* **кабк.**

**ҚАВ** قو пилтаи чақмоқ, пахтаи сӯхта; ҳар чизи сабук ва кушки сӯхтанбоб.

Ҳаббазо, тотуи ҷорӯбдуми ҷангальёл,
Ки шуда пайкараш аз кӯбаи меҳнат чун қав. *Шоҳин*

**ҚАВАД** *а.* قود қасос, ниқор; **қавад ситондан** ниқор гирифтан, интиқом гирифтан.

Ғолибӣ бар ҳоҷа доми ӯ шавад,
То шавад воливу бистонад қавад. *Румӣ*

**ҚАВВОД** *а.* قواد касе, ки даллолии кори ношоиста мекунад, далла, қалтабон.

Ҳар кӣ бо аҳли касон шуд фисқҷӯ,
Аҳли худро, дон, ки қаввод аст ӯ. *Румӣ*

**ҚАВВОДА** *а.* قواده *муаннаси* **қаввод.**

Қаввода назди духтар омад ва ӯро истидъо кард. *Авфӣ*

**ҚАВВОЛ** *а.* قوال **1.** гапзан, забоновар, нотиқ; хушгап; **2.** сурудхон, ҳофиз.

Бихон як ғазал, ёри қаввoли мо,
Ки бошад муносиб ба аҳволи мо. *Фирдавсӣ*

Қавволонро мефармуд, то суруди ошиқона мехонданд ва шабу рӯз ба симоъ машғул шуда буд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҚАВВОЛБАНД** قوالبند суханвар, нотиқ, хушгап.

Гоҳе андар либоси лафзу ҳуруф,
Гаҳ мар-ӯро қавволбанди зуруф. *Ҷомӣ*

**ҚАВВОМ** *а.* قوام устуворкунанда, барпокунанда, ба қивому низом оваранда.

Зокири он ахтарон қаввоми мо,
Ботини мо гашта қаввоми само. *Румӣ*

**ҚАВВОС** *а.* قواس **1.** камонсоз, камонгар; **2.** камондор, тирандоз.

**ҚАВВОСӢ** *а.* قواسی пешаю ҳунари камонсозӣ ё тирандозӣ.

Аз фузулӣ ту камон афрӯштӣ,
Санъати қаввосие бардоштӣ. *Румӣ*

**ҚАВД** *а.* قود **1.** бурдан, кашондан; **2.** аспи етак, аспе, ки ба етак меравад.

**ҚАВДКАШ** قودکش он кӣ аспи етакро мебарад; *ниг.* **қавд.**

Дар пеши мавкаби ту ушоқони қавдкаш
Ҳар дар лигом бар сари чархи ҳарун кунанд. *Заҳири Форьёбӣ*

**ҚАВИБОЗУ** قوی‌بازو он кӣ дорои зӯри бозуст, қавидаст, пурқувват, зӯр; *маҷ.* паҳлавон.

Чу дарвеш бебарг дидам дарахт,
Қавибозувон сусту дармонда сахт. *Саъдӣ*

Мурассаътаркаше, чобуксаворе, қодирандозе,
Қавибозу камондоре, хадангалмос пайконе. *Сайидо*

**ҚАВИБОЛ** قوی‌بال *ниг.* **қавидил.**

Анбар ба он мустазҳар ва қавибол гашта, Роҷварро ба ҷониби Давлатобод мунҳазим гардонид. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАВИДАСТ** قوی‌دست пурзӯр, бақувват, муқтадир.

Инони таковар ба давлат сипурд,
Намуд он қавидастро дастбурд. *Низомӣ*

Ҷамоате қавидастон бар эшон илхоҳ натавонанд кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАВИДАСТГОҲ** || **ҚАВИДАСТГАҲ** قوی‌دستگاه || قوی‌دستگه тавоно, давлатманд, соҳиби ҷоҳу манзалат.

Баландахтаре, номи ӯ бахтьёр,
Қавидастгаҳ буду сармоядор ... *Саъдӣ*

**ҚАВИДИЛ** قوی‌دل **1.** шуҷоъ, далер, ҷасур; **2.** касе, ки хотираш ҷамъ аст, дилпур.

Малик фармуд: ... қавидил бош, ки дасти ту дар мамлакати мо кушодааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚАВИЁЛ** قوی‌یال он кӣ гарданаш бақувват аст, қавигардан; *маҷ.* зӯр, тануманд.

Ҷавон агарчи қавиёлу пилтан бошад,
Ба ҷанги душманаш аз ҳавл бигсалад пайванд. *Саъдӣ*

**ҚАВИЗӮР** قوی‌زور хеле зӯр, бақувват.

Намегардад хато, Мулҳам, нишони фикри зулф аз ман,
Қавизӯрам, агар ҳамчун камон пушти дуто дорам. *Мулҳам*

**ҚАВИМ** *а.* قویم рост, дуруст; устувор, пойдор.

То абад пеши ту иқбол раҳӣ боду раҳин,
Қомати ҷоҳи ту то ҳашр қавӣ боду қавим. *Заҳири Форьёбӣ*

Ба иршоди падар машғул шудам, то миллати қавимро қабул фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАВИНИҲОД** قوی‌نهاد салимтабиат, бақувват, зӯровар.

Рӯзе, ки қавиниҳод будам,
Берун зи тариқи дод будам ... *Ҷомӣ*

**ҚАВИПАЙҚАР** قوی‌پیکر тануманд, зӯр, бақувват, қавибозу, калонҷусса.

Қавипайкаре дид бас бошукӯҳ,
Зада дастҳо дар камаргоҳи кӯҳ. *Ҷомӣ*

**ҚАВИПАНҶА** قوی‌پنجه зӯр, тавоно; *маҷ.* бой, давлатманд.

Қавипанҷа хасмем ҳамсоя буд,
Ки аз ҳашмату ҷоҳ пурмоя буд. *Ҷомӣ*

**ҚАВИТАБЪ** قوی‌طبع он кӣ табъи баланд дорад; *маҷ.* шоири боистеъдод.

Қавитабъ ин мушрифи номдор
Навишт ин қасида ба фасли баҳор. *Фазлӣ*

**ҚАВИТАРКИБ** قوی‌ترکیب тануманд, ғафс, захим.

Мардуми сиёҳпӯст дуруштустухони ғализ бошанд ва қавитаркиб. *Носири Хисрав*

**ҚАВИЧАНГ** قوی‌چنگ зӯрманд, тавоно.

Сафороёни маъниии қавичанг
Чунин доранд ҳарф аз водии ҷанг ... *Мулҳам*

**ҚАВИЧАНГОЛ** قوی‌چنگال **1.** *ниг.* **қавичанг;** **2.** дарранда, ваҳшӣ.

Қавичангол гурге тезчашме,
Ба бозу филзӯру тангчашме ... *Сайидо*

**ҚАВИҲАЙКАЛ** قوی‌هیکل калонҷусса, тануманд.

Ҷавонони қавиҳайкал зиреҳҳои симии печон, монанди зулфи маҳбубон, дар бар карда, хафтонҳои зархал дарпӯшанд. *«Фатҳнома»*

**ҚАВИҲИММАТ** قوی‌همت ҳимматбаланд.

Дарвеше қавиҳиммат бо подшоҳи соҳибшавкат тариқаи ихтилот ва сулуки инбисот дошт. *Ҷомӣ*

**ҚАВИҲОЛ** قوی‌حال **1.** давлатманд, бой.

Дар он ҳол пеш омадам дӯсте,
Аз ӯ монда бар устухон пӯсте.
Шигифт омадам, ки қавиҳол буд,
Худованди ҷоҳу зару мол буд. *Саъдӣ*

2. пуриқтидор, зӯр, бақувват.

Он тоифа дар аҳди ӯ қавиҳол шуданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАВЛ** *а.* قول **1.** сухан, гап, гуфтор.

Ҳамин аст оини ин қавми суст,
Бувад феъл чун қавлашон нодуруст. *Малеҳо*

**ба қавли** *касе* а) ба сабаби гуфтаи касе.

Ба қавли душманон золим шудӣ имрӯз, моҳи ман,
Мақоме дорад оби чашму ҷое дорад афғон ҳам.
*Мушфиқӣ*

б) мувофиқи сухани касе, аз рӯи ривояти касе; 2. навъе аз суруд.

Дилам аз шеъри Анварӣ бигрифт,
Эй писар, қавли «Булфутӯҳ» биёр. *Анварӣ*

Ту шеъре хуш меҳонӣ ва қавлу ғазалро латиф мегӯӣ. *Авфӣ*

**Қавли косагар(ӣ)** номи яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

Як ду дам бар се «Қавли косагарӣ»
Чор коси муғона бистонем. *Хоқонӣ*

3. қабул, пазирой.

Подшоҳ қавли ин маънӣ нанамуда, ба ҷониби Қашмир кӯч кард. *«Таърихи Фаришта»*

Шайх Абулмафохир назди салотин ва ҳукком қавле тамом ёфта. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

4. ваъда, ба ӯҳда гирифтан.

Қавлро нест савобе, чу амал нест дар ӯ ...
*Носири Хисрав*

**қавлу амал** (*ё* **феъл**) ваъдаю кор, ваъдаву иҷрои он.

Гоҳ мешуд булбулово дар ғазал,
Гоҳ мезад даст бар қавлу амал. *Ҷомӣ*

Қавлу феълу замир чун шуд рост,
Ихтилофе намонад андар хост. *Авҳадӣ*

**қавл додан** ваъда кардан, ба ӯҳда гирифтан; *маҷ.* аҳду паймон кардан.

... К-эй кафат қавл дода бо дафу най
В-эй лабат аҳд баста бо маю ҷом. *«Баҳори Аҷам»*

**аз қавл бозистодан** аз қавли худ гаштан, аз ваъда гаштан.

Ҷон хоҳиям ба бӯсаву бозистӣ зи қавл,
Чун ваъдаат ҳамин, ҳама сӯи ту меравад. *Анварӣ*

**ба қавл устувор омадан** аз қавли худ нагаштан, ба ваъда истодан.

Савганд маҳӯр, ки ман туро донам,
Яъне ки ба қавл устувор ой. *Анварӣ*

**ҚАВМ** *а.* قوم мардуми як маҳалла, гузар ва ё деҳа, ки дар як масҷид ва аз паси як имом намоз мехонанд; тоифа, қабила; халқ, мардум.

Ва рӯзи дигар қавми дигар омаданди ва бар ҳамин сифат хидмат карданди. *«Таърихи Наршахӣ»*

Қавме дар араб бошанд, ки дар давидан аз аспи тозӣ сабақ баранд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мабин ҳақир гадоёни ишқро, к-ин қавм
Шаҳони бекамару хисравони бекулаҳанд. *Ҳофиз*

**қавми фил** *низ.* **асҳоб (асҳоби фил).**

**ҚАВОБИЗ** *а.* قوابض *ҷ.* қобиз 3.

Баъзе аз атиббо дар истеъмоли қавобиз муболаға карданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАВОЗИБ** *а.* قواضب *ҷ.* **қазиб 1.**

Шохи гули айш бо авонӣ,
Барги гули унс бо қавозиб. *Анварӣ*

**ҚАВОИД** *а.* قواعد *ҷ.* **қоида.**

Исмоил гилу санг мекашид ва Иброҳим ба кор мебурд, то қавоиди хона баланд шуд. (1)
*«Равзат-ус-сафо»*

Ва ҳар як дар қавоиду русуми маҷлиси бибиён олимаи давронанд. (2) *Савдо*

Қипчоқ гуфт: Миёни ману ӯ қавоиди дӯстӣ муаккад буд. (3) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАВОИМ** *а.* قوائم||قوايم *ҷ.* **қоима.**

Хилқати қавоими ӯ аз як устухон аст ва ӯро мафсали зону нест. (3) *Авфӣ*

Гови густох андар он хона биҷаст,
Мард барҷасту қавоимҳош баст. (3) *Румӣ*

◇ **қавоими шамшер** даста(ҳо)и шамшер.

Даст ба қавоими шамшер бурда аз ниёми интиқом берун кашиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАВОЛИБ** *а.* قوالب *ҷ.* **қолаб||қолиб.**

Манам ҳар суханро баёни маонӣ,
Манам ҷони ақлу ҳунарро қаволиб. (1) *Манучеҳрӣ*

Абдон ва қаволиб мураккаби ин нуфусанд ва ҳавас ва қувваи ходими эшон. (1) *Аҳмади Дониш*

**ҚАВОМ** *а.* قوام **1.** ростӣ, дурустӣ; устуворӣ, пойдорӣ.

То ки ҳисомат қавоми мулки Аҷам шуд,
Оҳ зи аъдои ноқавом баромад. *Хоқонӣ*

Аз аклу шурб, ки моддаи қавоми ҳаёт аст, мӯҳтариз намебояд шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

2. ростӣ ва мавзунии қомат.

Дардам ҳама з-он турки паричеҳра, ки дорад
Болош қавоми алифу зулф хами дол. *Ломеӣ*

**ҚАВОНИН** *а.* قوانين *ҷ.* **қонун** I 1.

Дақоиқи умури мулк ва қавонини миллат некӯ донистӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

Ба расми ҳандасӣ корозмое,
Қавонини расадро раҳнамое. *Ҷомӣ*

**ҚАВОРА** *а.* قواره *низ.* **қувора.**

**ҚАВОРИР** *а.* قوارير *ҷ.* **қорура.**

Кунун холӣ кун аз бегона хиргоҳ,
Пур аз май кун авонию қаворир. (1) *Ломеӣ*

Лашкари Буқо Темур санги манҷаниқ ва тир ва қаворири нафт равон карданд. (2)
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАВОФИЛ** *а.* قوافل *ҷ.* **қофила.**

Чӣ донам ман, ки боз ой ва ё на,
Бад-он вақте ки боз ояд қавофил. *Манучеҳрӣ*

**ҚАВОФӢ** *а.* قوافی *ҷ.* **қофия.**

Назму таҷнису қавофӣ, эй алим,
Бандаи амри туанд аз тарсу бим. (2) *Румӣ*

**ҚАВС** *а.* قوس **1.** *мат.* камон; қисме аз доира; **2.** *нуҷ.* номи бурҷи нӯҳӯм аз дувоздаҳ бурҷи фалак.

Қавс агар аз тир дарзад девро,
Далв пуроб аст заръу мев(а)ро. *Румӣ*

Шоҳи чорболиши торами чаҳорӯм ба хонаи Қавс даромада, кураи заминро ҳадафи замҳарир гардонида буд. *Восифӣ*

◇ **қавси мушкин** *киноя аз* абрӯи сиёҳи маҳбуба.

Қашида турки масташ қавси мушкин,
Ба хуршеди ҷаҳонтоб аз сари кин. *Бадрӣ*

**қавси қузаҳ** тиру камон, рангинкамон.

Бар абрӯи обидфиребаш хизоб
Чу қавси қузаҳ буд бар офтоб. *Саъдӣ*

**қавси ҳоҷиб** *киноя аз* камони абрӯ.

**ҚАВСА** قوسه *ниг.* **қавс (қавси қузаҳ).**

Бимонда бар инҳо зи нисфуннаҳор
Ду қавса зи арзи балад ошкор. *Шодӣ*

**ҚАВСАЙН** *а.* قوسين **1.** *шакли дугонаи* **қавс; 2.** *маҷ.* ду абрӯ.

**ҚАВСАР||ҚАВСАРА** *а.* قوصر||قوصره сабади хасин барои нигоҳ доштани меваи хурмо ва ғ.

Пеши зоҳирбин чи қалбу чи сара,
Ӯ чӣ донад чист андар қавсара? *Румӣ*

**ҚАВСӢ** قوسى мансуб ба қавс; камонмонанд, хамида, дуто.

Хуш аст қадршиносӣ, ки чун хамида сипеҳр
Сиҳоми ҳодисаро кард оқибат қавсӣ. *Шавкат*

**ҚАВӢ** *а.* قوى **1.** зӯр, пурзӯр, бақувват; *муқобили* **заиф.**

Душман агарчи қавӣ бошад, ... бар ӯ даст тавон ёфт. *«Нигори дониш»*

Дил заифу ғам қавӣ, танҳо дар ин ишратсаро,
Вой гар, Махфӣ, набудӣ сабр ҳамзонуи мо. *Махфӣ*

**2.** бисьёр, ниҳоят, хеле.

Ба хулқу латаф гармрӯ мард буд,
Вале дегдонаш қавӣ сард буд. *Саъдӣ*

Ман ба ташрифи мир Абдуллоҳ
Сахт хушнудаму қавӣ шодам. *Камоли Хуҷандӣ*

**3.** калон, бузург, калонҷусса.

Ба ҳайкал қавӣ чун тановар дарахт
Валекин фурӯ монда бе барг сахт. *Саъдӣ*

Гӯсфандони он вилоят қавӣ бошанд. *Авфӣ*

◇ **қавӣ шудани кор** дуруст шудан, устувор шудан, бақувват шудан.

Ва кори Исҳоқ бинни Аҳмад ба Самарқанд қавӣ шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚАД(Д)** *а.* قد қомат.

Хаёли қадди латифат чу дида сарв дар об,
Чӣ майлҳо, ки бари қадди дилрабо карда.
*Камоли Хуҷандӣ*

Чӣ суд панди касон, чун намебарад зи дилам
Ҳавои қадди дилорою рӯи зеборо. *Ҷомӣ*

**қади афрохта** қади баланди мавзун.

Ту бо қади афрохта раҳ сӯи боғ андохта,
Сарв аз хиҷолат сохта ҷо дар паси деворҳо. *Ҳилолӣ*

**қадди дилҷӯ** қомати мавзун, зебо.

Сарвро бо қади дилҷӯи ту нисбат нарасад,
Сарв нахлест баҷомондаву қадди ту равон. *Шоҳин*

**қадди саркаш** қадди росту баланд.

Ғамам бигдохта аз оташи ӯ,
Бувад чун шуъла қадди саркаши ӯ. *Сайидо*

**қаду боло** қаду қомат.

Туро ба сарвин боло қиёс натвон кард,
Ки сарвро қаду боло бад-они ту монад.*

◇ **қад кашидани ниҳол** калон шудан, сабзидан, баланд шудани ниҳол.

То ниҳоли ту қад аз гулшани тақдир кашид,
Сарвро фохта аз тавқ ба занҷир кашид. *Соиб*

**қад рост кардан** рост истодан, қоматро рост кардан.

Чун тир ҳар кӣ рост кунад қад бар ин бисот,
Бо қомати хамида равад чун камон ба хок. *Соиб*

**бар қади фарзанд рост шудани ҷома** ба қади падар баробар шудани қади фарзанд.

Чу шуд ҷома бар қадди фарзанд рост,
Набояд дигар меҳри фарзанд хост. *Низомӣ*

**ҚАДАК** قدک карбоси нозуки кабуд.

Ба карбосу қадак шуд харҷ нақди кисаи умрат,
Магар урмак ба даст орию з-он умре нав андӯзӣ.
*Низоми Албиса*

**ҚАДАМ** *а.* قدم пой, андозаи пой аз сари ангушт то пошна; масофаи миёни ҳар ду пой дар роҳ рафтан.

Дил ба коре, ки пеш менаравад,
Як қадам бозпас намеояд. *Анварӣ*

Овози санги ӯро шунида... аз миқдори ҳазор қадам маръӣ мешавад. *Аҳмади Дониш*

**қадам бардоштан** рафтан, роҳ рафтан; равон шудан.

Ҷониби хобгаҳ қадам бардошт,
Барраву гургро ба ҳам бигзошт. *Ҷомӣ*

**қадам вогузоштан** рафтан, равон шудан.

Беҳуда қадам вомагузор, аз дили Шоҳин
Азми сафарат чист, ки хуш дар ватан астӣ. *Шоҳин*

**қадам задан** роҳ рафтан.

Хизр, пиндорӣ, қадам зад дар ҳама рӯи замин,
Ё Масиҳо дар димоғи хок боде дардамид.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Ба боми дайр қадам мезанам, чӣ зӯр маро,
Ки баҳри зӯҳд равам, ҷой дар мағора кунам. *Шоҳин*

**қадам кашидан** *аз ҷое* нарафтан ба ҷое, тарк кардан ҷоеро.

Агар қадам натавонӣ зи базми халқ кашид,
Ба гӯши ҷон бишинав, Соиб, ин насиҳатро. *Соиб*

**қадам кушодан** роҳ рафтан; **қадам ниҳодан** роҳ рафтан, ба роҳ даромадан.

[Дарвеш] нашуниду қадам дар биёбон ниҳоду бирафт. *Саъдӣ*

Эй дӯст, ба пурсидани Ҳофиз қадаме неҳ
З-он пеш, ки гӯянд, ки аз дори фано рафт. *Ҳофиз*

**қадам шумурда ниҳодан** бо эҳтиёти тамом роҳ рафтан.

Соиб қадам шумурда ниҳад бар бисоти гул,
Дар пои раҳраве, ки шикастаст хор-хор. *Соиб*

**қадам овардан** омадан, дохил шудан.

Исмат зи адам чун сӯи олам қадам овард,
Аҷноси гунаҳ бар сари бозори ғам овард. *Исмат*

◇ **қадам афшурдан** собит ва пойдор будан; **қадам бозгирифтан** худдорӣ кардан.

Аз адам анвори қадам бозгир
В-аз рақами лавҳ қалам бозгир. *Ҷомӣ*

**қадам вом кардан** ёрӣ гирифтан; илҳом гирифтан.

Зи бас заъф то мақдами он нигор
Қадам вом кард аз замин соявор. *Бедил*

**қадам доштан** собит ва пойдору устувор будан.

На ҳар дарахт таҳаммул кунад ҷафои хазон,
Ғуломи ҳиммати сарвам, ки ин қадам дорад. *Саъдӣ*

**қадам ранҷа фармудан** (*ё* **доштан, намудан**) омадан, ташриф овардан.

*Қадам ранҷа фармой, то сар ниҳам,*
*Сари ҷаҳлу норостӣ барниҳам. Саъдӣ*

*Бар сари хоки ман аз лутф қадам ранҷа намой,*
*Баҳри таъзими ту бархост ғуборам, бинишин. Савдо*

**қадам фарсудан** азобу машаққат кашидан ва такудав намудан.

*Чанд паймой ҳаво дар кори амлоку зиёъ,*
*Чанд фарсой қадам дар шуғли фарзанду иёл. Муиззӣ*

**қадам ҷуфт кардан** (*ё* **намудан**) саъю кӯшиш кардан, бо шитоб ба коре сар кардан.

*Чун хома қадам ҷуфт намоед, дар ин роҳ*
*Дар сайру сафар одати паргор бидоред. Соиб*

**қадам аз гилем афзун кашидан** аз ҳадди худ зиёдаравӣ кардан (назири ба кӯрпаи худ нигоҳ накарда пой дароз кардан).

*Ҳар кӣ афзун кашад қадам зи гилем,*
*Афканад хешро ба вартаи бим. Ҷомӣ*

**қадам аз сар кардан** пой аз сар кардан; *киноя аз* бо тамоми шитоб ба ҷое рафтан; ба фидокорӣ тайёр будан.

*Дар талабаш ошиқон гар қадам аз сар кунанд,*
*Ҳеҷ напурсад ба ноз манзилу фарсангро.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**қадам аз ҷон баровардан** тарки ҷон гуфтан, аз баҳри ҷон гузаштан; **қадам ба домон шикастан** аз ҷои худ ҳаракат накардан, дар як ҷо мондан; аз ҳарзагардӣ худдорӣ кардан.

*Чун ашки чашм ҳайрон, бишкан қадам ба домон,*
*То обрӯ нарезад, аз хона кам бирун о! Бедил*

**қадам бар сари** *касе* **гузоштан** *рафтан ба дидори касе,* махсусан дар вақти беморӣ.

*Ҳеҷ ранҷиш набувад, арчи дар ин беморӣ*
*Ҳеҷ рӯзе қадаме бар сари мо нагзорад.*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**қадам бар сари** *чизе* **ниҳодан** чизеро зери по кардан, эътибор надодан ба чизе, сарфи назар кардан аз чизе, гузаштан аз баҳри чизе.

*Қашидам қалам бар сари номи хеш,*
*Ниҳодам қадам бар сари коми хеш. Саъдӣ*

*Ба кӯшиш зи ҳар ду тараф пурдилон,*
*Ниҳода қадам бар сари ҷон ялон. Ҳотифӣ*

**ба зери қадами** *касе* **рафтан** қурбони касе шудан.

*Бисьёр сар афканда ба шамшери сиёсат,*
*Эй давлати он кас, ки ба зери қадамаш рафт!*
*Хисрави Деҳлавӣ*

**дар қадами** *касе* **будан** аз паи касе рафтан, мутобиат кардан; ҳамроҳ рафтан.

*Муддатест, ки дар қадами ту мебошам.*
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**қадами номубораки Маҳмуд чун ба дарьё расад, барорад дуд** *зарб.* дар бораи одамони шумқадам гуфта мешавад.

**ҚАДАМВОР** قدم‌وار ҷой ва масофаи як қадам, ҷое ба миқдори дарозии як қадам.

*На Рум аз вусъатободи ҷаҳон, не Шом мехоҳам,*
*Қадамворе аз ин саҳрои беором мехоҳам.*
*«Хизонаи омира»*

**ҚАДАМГИР** قدم‌گیر ҷое, ки дар он по гузоштан ва роҳ рафтан мумкин аст.

*Қадамгир шуд об ҳамчун замин,*
*Нашуд хотир аз бими ғарқаш замин. Ҷомӣ*

**ҚАДАМГОҲ** قدمگاه ҷои ниҳодани по, ҷои қадам.

*Гар бидонам, ки раҳи ту ба кадомин гузар аст,*
*Сурмаи дида кунам хоки қадамгоҳи туро.*
*Заҳири Форьёбӣ*

*Саропо навбаҳор аз гулшани кӯи кӣ меой,*
*Ки ҳамчун ранги гул меҷӯшад аз хоки қадамгоҳат?*
*Шавкат*

**ҚАДАМФАРСО** قدم‌فرسا касе, ки азобу машаққати роҳро ба гардан мегирад, саъй ва кӯшишкунанда.

*Қадимӣ маҳрамон аз турку тоҷик*
*Қадамфарсо ба хизматҳои наздик. Нозим*

**ҚАДАМШУМ** قدم‌شوم шумқадам, он кӣ қадамаш номуборак аст ва боиси харобию ногувориҳо мегардад.

*Боғ хазон аз қадами буми шум,*
*Ҷуғди қадамшум шуда ёри бум. Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАДАМҶО** قدمجا **1.** *ниг.* **қадамгоҳ.**

*Агар тахти воло қадамҷои туст,*
*Моро ҷой бар дасти волои туст. Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** мустароҳ, халоҷо, таҳоратхона.

**ҚАДАР** *а.* قدر **1.** андоза, дараҷа, миқдор (аксаран бо калимаҳои 'он', 'ин', 'ҳамин', 'чӣ', 'ҳар'); *муқ.* **қадр 1.**

*Шаб омад, дигар ҷанг кардан чӣ суд?*
*Гумонам ба ту ин қадарҳо набуд. Фирдавсӣ*

*Бо он ки дар вуҷуди таом аст айши нафс,*
*Ранҷ оварад таом, ки беш аз қадар бувад. Саъдӣ*

*Тири ошиққуш надонам бар дили Ҳофиз кӣ зад,*
*Ин қадар донам, ки аз шеъри тараш хун мечакад.*
*Ҳофиз*

**2.** сарнавишт, тақдир, қисмат, насиб.

*Қазо гуфт: Гиру қадар гуфт: Деҳ,*
*Фалак гуфт: Аҳсан, малак гуфт: Зеҳ! Фирдавсӣ*

*Бар остони майкада хун мехӯрам мудом,*
*Рӯзии мо зи хони қадар ин навола буд. Ҳофиз*

**ҚАДАРАНДОЗ** قدرانداز камондоре, ки тираш ба хато намеравад, тирандози моҳир; *муқ.* **қодирандоз.**

*Аз қазо чашми сиёҳи ту ба ёдам омад,*
*Қадарандоз нигоҳи ту ба ёдам омад. Соиб*

**ҚАДАРМОЯ** قدرمایه андак, кам, як миқдор, миқдори каме, як чандто.

*Бувад ҳар якеро қадармоя меш,*
*К-аз ин меш созанд асбоби хеш. Низомӣ*

**ҚАДАҲ** *а.* قدح зарфи нӯшидан, пиёла, ҷом, коса.

*Шароб дошт, дар қадаҳе рехт ва пеш овард. Авфӣ*

*Соқиё, ҷому қадаҳро субҳу шом аз каф манеҳ,*
*К-он ҷунин хуршеду моҳе нест субҳу шомро. Ҳилолӣ*

◇ **қадаҳро ҷигаргун кардан** қадаҳро аз шароби сурх пур кардан.

*Биё, соқиё, то ҷигар хун кунем*
*В-аз ин май қадаҳро ҷигаргун кунем. Ҷомӣ*

**қадаҳ бар сари** *касе* **шикастан** *киноя аз* расво кардан касеро.

*Кас чӣ медонад, ки паймонат намемонад дуруст,*
*Гар зи бадмастӣ қадаҳро бар сари мо бишканӣ. Туғро*

**ҚАДАҲКАШ** قدح‌کش майхӯр, шаробхӯр.

*Қадаҳкашон, зи нашот ин қадар қиёмат чист?*
*Баёзи гардани миност, субҳи маҳшар нест. Шавкат*

**ҚАДАҲНӮШ** قدح‌نوش *ниг.* **қадаҳкаш.**

Дар базми қадаҳнӯшон як бодафурӯше ҳаст,
Дар маҷлиси сармастон сармояи ҷӯше ҳаст. *Ибни Ямин*

Вогузораш, ки ба хуни ҷигари худ созад,
Кист, Сониб, ки ба базми ту қадаҳнӯш шавад. *Соиб*

**ҚАДАҲСОЗ** قدحساز устое, ки қадаҳ месозад, кулол, косагар.

Чун ғунчаи гул қаробапардоз шавад,
Наргис ба ҳавои май қадаҳсоз шавад. *Ҳофиз*

**ҚАДАҲХӮР** قدحخوار майгусор, шаробхӯр.

**ҚАДД** *а.* قد *ниг.* **қад(д).**

**ҚАДИД** *а.* قدید гӯшти хушкшуда; гӯшт ё моҳии хушк ва намак задашуда.

Хушк бар меҳи табиат чун қадид,
Бастаи асбобу ҷонаш лоязид. *Румӣ*

Бештар нуқли маҷлиси ӯ қадид ва гӯшти оҳу дидам. *Авфӣ*

**ҚАДИМ** *а.* قدیم дерина, он чӣ ки дар айёми хеле пеш гузаштааст, бостон; *муқобили* **ҳодис.**

Аз ин ҷо лозим ояд, ки ҳеҷ ҷисм қадим набувад. *Ибни Сино*

Итобат бар сарам бе ҷурм бо ман
Ҳам аз ҷаври қадиму ҳодисот аст. *Анварӣ*

◇ **андар қадим** дар замони қадим, дар вақтҳои гузашта.

Бигуфт: Андарунам бишӯрид сахт
Бар аҳволи ин пири шӯридабахт,
Ки мамлуки вай будам андар қадим,
Худованди амлоку асбобу сим. *Саъдӣ*

**ҚАДИР** *а.* قدیر қодир, тавоно, боқудрат.

Чун наболад ҷисми ӯ, ҷисми ҳунар гардад қавӣ,
Чун бигирьяд чашми ӯ, чашми зафар гардад қадир.*

**ҚАДОҚ** *т.* قداق чизе, ки ба кор намеояд, бекора.

[Тақоҷақ] аҳволи Бароқ камоҳӣ арза дошт ва тақрир кард, ки ҳамвора ба шароб ва ишрат машғуланд ва аспони эшон қадоқ шуда. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАДР** *а.* قدر **1.** андоза, миқдор, андозаи ҳар чизе; андак; *муқ.* **қадар 1.**

Дарвеше қадре ресмон ба бозор бурд. *Авфӣ*

**ба қадри...** ба андозаи..., ба миқдори...; муносиби...

Ба ақлаш бибояд нахуст озмуд,
Ба қадри ҳунар пойгоҳаш фузуд. *Саъдӣ*

Ва инфиқок аз навоҳӣ бошад ба қадри вусъ ва имкон. *Аҳмади Дониш*

**2.** қимат, арзиш; ҳурмату эътибор.

Агар сарро назди ӯ қадре будӣ, ӯ чандин таарруз бад-он сар нарасонидӣ. *Авфӣ*

Суханро нест пеши аҳли дуньё Сайидо, қадре,
Ба ин ноошнотабъон набудан ошно беҳтар. *Сайидо*

**қадру баҳо** (ё **қимат**) қимату баҳо, арзиш; ҳурмату эътибор.

Қадру баҳои мард на аз ҷисми фарбеҳ аст,
Бал қадри мардум аз сухани илми пурбаҳост. *Носири Хисрав*

Вуҷуди мардуми доно мисоли зарри тилост,
Ки ҳар куҷо, ки равад, қадру қиматаш донанд. *Саъдӣ*

Камол, хоки харобот ҷавҳарест шариф,
Ки ҳар касе нашиносанд қадру қимати ӯ. *Камоли Хуҷандӣ*

**қадри касе бурдан** обрӯи касеро кам кардан.

Маҷоли сухан то набинӣ зи пеш,
Ба беҳуда гуфтан мабар қадри хеш. *Саъдӣ*

**ҚАДРДОН** قدردان *ниг.* **қадршинос.**

Ҳамчу шамъам мурдатабъиҳои даврон доғ аст,
К-аз чӣ рӯ шахсе набошад қадрдони зиндагӣ. *Ҳоҷӣ*

**ҚАДРШИНОС** قدرشناس қадрдон, он кӣ қадру қимати касеро медонаду поси хотир мекунад ва махсусан наздиконро эҳтиром менамояд.

Рафту талабид модарашро,
Он қадршинос гавҳарашро. *Ҷомӣ*

**ҚАДҲ** *а.* قدح таъна задан; айбгӯӣ, мазаммат, таъна.

Алавиён низ нисбат ба аббосиён забони қадҳ дароз карда, дар он боб маҳзаре биннависанд. *«Равзат-ус-сафо»*

Магасро ҳумо хонам аз рӯи мадҳ,
Қамарро само гӯям аз роҳи қадҳ. *Шоҳин*

Ва ҳукамои исломӣ дар садади қадҳу манъи ин даъво баромаданд. *Аҳмади Дониш*

**қадҳу ҷарҳ** бадгӯӣ ва таҳқир.

...Ва ҳол он ки ҳар як аз ушшоқ они дигарро қадҳу ҷарҳ гӯянд, онро эътибор накунанд. *Аҳмади Дониш*

**ҚАЁСИРА** *а.* قیاصره *ҷ.* **қайсар.**

Дар он вақт расми қаёсира чунон буд... *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЗ(З)** قز абрешими хом.

Зи каттону з-абрешиму мӯю қаз
Қасаб кард пурмоя дебову хаз. *Фирдавсӣ*

Латофат кун он ҷо, ки бинӣ ситез,
Набуррад қази нармро теғи тез. *Саъдӣ*

[Ҷамшед] ба истихроҷи қазу абрешим пардохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЗАР** *а.* قذر чирк, ифлосӣ; саргин, наҷосат.

Қӯрро парҳез набвад аз қазар,
Чашм бошад асли парҳезу ҳазар. *Румӣ*

**ҚАЗАЪ** *а.* قزع беҳуда, беҷо, бекора.

Симурғдавлатони қазаъ девгавҳарон,
Дар гавҳаре ҳисоми Сулаймоннигин гурехт. *Хоқонӣ*

**ҚАЗЗ** قز *ниг.* **қаз(з).**

**ҚАЗИБ** *а.* قضیب **1.** шох, шоха, навда.

Убайдуллоҳ бинни Зиёд қазибе ба даст гирифта буд ва бар лабу дандони Ҳусайн ... ҳамезад. *«Таърихи Табарӣ»*

**қазиб баркашидан** шох баровардан.

Тундар миёни дашт ҳаме бод бардамад,
Барқ аз миёни абр ҳамебаркашад қазиб. *Рӯдакӣ*

**2.** олати таносули мардон.

Санги масонаи ӯро бишканад ва пора-пора гардонад ва аз сари қазиби ӯ берун ояд. *Авфӣ*

**ҚАЗИ(Й)Я||ҚАЗИ(Й)ЯТ** *а.* قضیه||قضیة **1.** ҳукм, фармон.

Коре, ки бар хилофи ризои ту рафтааст,
Имрӯз он қазийя қадар мекунад қазо.
*Салмони Соваҷӣ*

**2.** воқеа, ҳодиса, пешомад, кор.

Сахт бад кардӣ ва дар ин қазийя сарҳо бифалтид.
*Авфӣ*

Ҷазаъ кардан дар қазийяе, ки тадоруки он ... аз имкон хориҷ бошад, тариқи хирадмандӣ нест.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Шояд ки қазийя мунъакис гардад ва фалак бар муроду мароми ман равад. *Аҳмади Дониш*

**3.** хабар, паём, иттилоъ, огоҳӣ.

Фарьёди булбулони чаман аз барои чист?
Гӯӣ ки ин қазийя ба боди сабо расид.
*«Баҳори Аҷам»*

**ҚАЗО** *а.* قضا **1.** ҳукм кардан; ҳукми шаръӣ баровардани қозӣ; қозигӣ кардан, қозигӣ.

Сӯи Нишопур биравӣ ва он ҷо мақом кунӣ бар шуғли қазо. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Қароматуллоҳ ном марде бесавод ба қазои тумони Хайробод мансуб буд. *Садри Зиё*

**2.** тақдир, сарнавишт; *д.* ҳукми илоҳӣ.

Дар кӯи некномӣ моро гузар надоданд,
Гар ту намеписандӣ, тағьир кун қазоро! *Ҳофиз*

Гар ихтиёри марг ба дастам диҳад қазо,
Рӯзе ҳазор бор бимирам барои ту. *Ҳилолӣ*

**қазои мубрам** сарнавишт, қазову қадари қатъӣ ва ногузир.

Фармони худро қазои мубрам ва амри муҳкам дониста, аз ман чизе ки наёбӣ, чаро меҷӯӣ.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**қазову қадар** тақдир, қисмат, сарнавишт.

Рӯзу шаб хидмати қазову қадар
Пардадорию посбонӣ бод. *Анварӣ*

**3.** адо кардан, ба ҷо овардан, иҷро кардан.

Қазои он ҳуқуқ бар зиммати ман лозим. *Авфӣ*

**4.** *маҷ.* мурдан, вафот кардан, даргузаштан; вафот, фавт; аҷал.

[Хушнавоз] ... ҳарчанд кӯшид, суд надошт, зеро ки Фирӯзро қазо расида буд. *«Таърихи Табарӣ»*

**қазо кардан** а) адо кардан, иҷро кардан; б) *маҷ.* мурдан, вафот кардан; в) *маҷ.* чизи аз даст рафтаро аз нав ба даст овардан, талофӣ кардан.

Вақти азиз рафт, биё, то қазо кунем
Умре, ки бе ҳузури суроҳиву ҷом рафт. *Ҳофиз*

Ҳар шодие, ки фитна зи мо фавт карда буд,
Онро ба як латифа қазо кард рӯзгор.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**намоз** (*ё* **рӯза**) **қазо кардан** ба ҷо овардани намоз ё рӯза пас аз гузаштани вақти он, аз мӯҳлати шаръӣ дертар ба ҷо овардани намозу рӯза.

[Писар] гуфт: Намозро ҳам қазо кун, ки чизе накардӣ, ки ба кор ояд. *Саъдӣ*

**5.** кор, амал.

Эшон дар қазоҳои куллӣ ва муҳиммоти мулкӣ ба ман руҷӯъ намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**6.** иттифоқ, тасодуф.

Қазо чунон афтод, ки қавме бар қабилаи мо тохтан гирифтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қазоро** иттифоқан, тасодуфан, ногаҳонӣ.

Қазоро баромад яке боди сахт,
Ки барканд аз бун тановар дарахт. *Хоҷу*

Қазоро зане аз боми хона дар кӯча менигарист.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**аз қазо** иттифоқан, тасодуфан.

Аз қазо ин саро аз они Саид буд. *Авфӣ*

Чун кабӯтар бисмили шавқи тапидан мешавад,
Аз қазо ҳар кас ки бинад чашми шаҳбози туро.
*Туғрал*

◇ **қазо дидадӯз асту андешасӯз** *зарб.* вақте балое омад, ҳеҷ чорае фоида намебахшад.

**ҚАЗОГАН(Д)** قزاگن||قزاگند ҷомае, ки бо пахта ва ё бо абрешими хом пур карда шудааст ва дар замони қадим дар рӯзҳои ҷанг мепӯшиданд.

Сикандар чу овози чинӣ шунид,
Қабои қазоган ба Чин даркашид. *Низомӣ*

**ҚАЗОЁ** *а.* قضایا *ҷ.* **қази(й)я||қази(й)ят.**

Аз асарҳои толеи ишқат
Чун қазоёи осмон дорам. (1) *Анварӣ*

Дар умуми қазоё бо Докуз-хотун машварат ва кенгоҷ кун. (2) *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Подшоҳ мегуфт ва он таърихи қазоё котибон китобат мекарданд, то он дафтар ба итмом расид. (2)
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҚАЗОН** *т.* قزان *ниг.* **қозғон.**

**ҚАЗООСО** قضاآسا монанди қазо, ногаҳонӣ.

Дӣ қазоосо расидам мӯҳтасиб дар даври май,
Субҳан талбис чун зоҳид ба фарьёдам расид. *Бебок*

**ҚАЗОҒАН(Д)** قزاغن||قزاغند *ниг.* **қазоган(д).**

Дар қазоғанд мард бояд буд,
Бар муханнас силоҳи ҷанг чӣ суд? *Саъдӣ*

**ҚАЗОҚ** *т.* قزاق номи яке аз халқҳои турк, ки ҳоло дар Қазоқистон зиндагӣ мекунад.

Қирғизу қазоқ он ашьёро, ки муҳосиби ваҳму хаёл аз эҳсои он оҷиз буд, омада соҳибӣ карданд.
*Аҳмади Дониш*

**ҚАЗФ** *а.* قذف **1.** мазаммат кардан, ҳақорат кардан, дашном додан; тӯҳмат кардан; мазаммат, таҳқир, дашном; тӯҳмат.

... К-ӯ ба қазфи зишти ман тира шавад,
В-аз ғараз в-аз сирри ман ғофил бувад. *Румӣ*

**2.** қай кардан, партофтани таом.

Димна ... гуфт: ... Таоме, ки меъда аз ҳазм ва қабули он имтиноъ намуд ..., халос аз ранҷи он сурат набандад, магар ба қазф. *«Калила ва Димна»*

**ҚАИР** *а.* قعیر чуқур, амиқ, бетаг.

Хасмон чу тазарванду малик бози сафед аст,
Шоҳон чу ғадиранду малик баҳри қаир аст. *Муиззӣ*

**ҚАЙ** *а.* قی аз меъда бо роҳи даҳон берун андохта шудани таом.

Аз шираи наҳл оядам қай,
Қайкардани наҳл кай хӯрам, кай? *Ҷомӣ*

**қай задан** рад кардани таом, қай кардан.

Агар медонӣ ба санъати риндона, ба мушту лунҷ тез қай бизан. *Савдо*

◇ **қаи занбӯр** асал.

Нахоҳам аз қаи занбӯр кому лаб ширин,
Чу бо ҳаловати худ руста ҳамчу найшакарам. *Ҷомӣ*

**ҚАЙД** *а.* قید **1.** банд ё ресмоне, ки ба пой, махсусан ба пои ҳайвонот мебанданд; занҷир.

Раҳонидӣ маро аз қайди ҳастӣ,
Чу паймудӣ паёпай ҷоми майро. *Ҳофиз*
*Зи гургони дашти рабоем сайд,*
Дороремашон дасту гардан ба қайд. *Ҳотифӣ*

Қушбегӣ кас фармуда, ҳамаи онҳоро ба қайду ҳабс кашид, моли онҳоро ба мусодара дар хизона овард. *Аҳмади Дониш*

**қайд кардан** асир кардан, бандӣ кардан.

Мурғи дилҳоро қайд кардам. *Авфӣ*

**2.** *маҷ.* андеша, хаёл, фикр, ғамхорӣ дар бораи чизе.

Қайди олам набувад мардуми вахшатзадаро,
Натавон кард ба занҷир рамон оҳуро. *Шавкат*

◇ **қайди никоҳ** маросими сабти никоҳ; **қайди фаранг** навъе аз қайду банд.

Назанӣ то ту ҷомро бар санг,
Чун Шараф кай раҳӣ зи қайди фаранг? *Таъсир*

**дар қайди** *чизе* **будан** аз паи чизе будан; **дар қайди мутобаат будан** вобаста будан, вобастагӣ доштан, итоат кардан.

Маҷмӯи сокинони он беша дар қайди мутобаати ӯ будандӣ. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**дар қайди назм овардан** ба назм даровардан, назм кардан.

Рӯдакӣ ... китоби «Калила ва Димна»-ро дар қайди назм оварда. «*Тазкираи Давлатшоҳ*»

**дар қайди сабт кашидан** навиштан, ба рӯи коғаз овардан.

Ва он чи бад-он мулҳам шуда будам, дар қайди сабт кашидам. *Аҳмади Дониш*

**дар қайди таҳрир овардан** таҳрир кардан, навиштан.

Аз ҷаноби махдум ҳикояте чанд дар қайди таҳрир меорам. *Садри Зиё*

**ҚАЙИМ** *а.* قیم нигоҳдор ва барподоранда; *маҷ.* касе, ки сарпараст ва ӯҳдадори кӯдакони ятим ва занони бева мебошад.

Ӯро бигузорад, то қайими ин занон бошад.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Аз қайими ӯ пурсидам, ки иҷораи ин ... чанд аст?
Гуфт: Ҳар сол бист ҳазор динор. *Носири Хисрав*

**ҚАЙЛУЛА||ҚАЙЛУЛАТ** *а.* قیلوله||قیلولت хоби нисфирӯзӣ, хоби баъд аз пешин.

Намози пешин кардӣ ва қайлула кардӣ.
«*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ҚАЙМОҚ** *т.* قیماق саршир, бастаи рӯи шир.

**ҚАЙМОҚӢ** قیماقی мансуб ба қаймоқ; **чои қаймоқӣ** чое, ки бо ширу равған ҷӯшонида мешавад ва ба рӯяш қаймоқ меандозанд.

Палав бо чои қаймоқӣ маро рӯзе ду бас бошад,
Ҳарисонро бигӯ: Мошобаҷонро бо шумо додам. *Савдо*

**ҚАЙРОҚ** *т.* قیراق санги фасон, санге, ки бо он теғ, корд ва ғайраро тез мекунанд.

Ба ҳеҷ ваҷҳ мулоим наметавон кардан
Дили туро, ки ба сахтӣ мисоли қайроқ аст. *Шоҳин*
Мекашад сад заҳмат аз қайроқу чарх
Теғро осоиш аз кундӣ нашуд. *Савдо*

**ҚАЙС** *а.* قیس **1.** муқоиса кардан; **2.** номи аслии Маҷнун, ки қаҳрамони асосии достони «Лайлию Маҷнун» аст.

Маҷнуни рухи Лайлӣ чун Қайси бани-Омир,
Фарҳоди лаби Ширин чун Хисрави Парвезам. *Саъдӣ*

**ҚАЙСАР** *л.-а.* قیصر подшоҳи Рум; лақаби подшоҳони Рум ва Юнон дар замони пешина.

На қайсар бихоҳам, на фағфури Чин,
На-аз тоҷдорони Эронзамин. *Фирдавсӣ*

Мамлакати Рум чаҳордаҳ амал аст ва подшоҳи ҳар чаҳордаҳ амал қайсар бошад. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Наздик буд, ки ба ҷои қайсар муставлӣ шавад.
*Аҳмади Дониш*

**ҚАЙСАРОН** قیصران *мус.* номи яке аз оҳангҳои қадимӣ.

Ба ҷӯш-андарун деги баҳманҷана,
Ба гӯш-андарун баҳману қайсарон. *Манучеҳрӣ*

**ҚАЙЮМ** *а.* قیوم пойдор, устувор, поянда, абадӣ; *д.* яке аз номҳои худо.

Ман аз баннои доно менатарсам,
Зи қайюми тавоно менатарсам. *Ҷомӣ*

**ҚАЙҚОҶ** *т.* قیقاج уреб; тирандозии ба ҳар тараф.

То бар диле, ки новаки қайқоҷ мезананд,
Донанд нозу ғамза дилеро нишони ҳам.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҚАЛАМ** *а.* قلم **1.** наи тарошида, ки бо он хат менависанд, хома, килк.

Қалам ба соате он корҳо тавонад кард,
Ки оҷиз оянд аз он корҳо қазову қадар. *Фаррухӣ*
Қалам ба дасти дабире беҳ аз ҳазор дирам, —
Масал зананд дабирони муфлиси мискин. *Сӯзанӣ*

**2.** афзоре, ки бо он чизеро мебуранд ё мемонанд, монанди корд, шамшер, искана; ◇ **қалами устухон** *киноя аз* устухони хушкшуда.

Баъд аз вафоти мо қалами устухони мо
Сарбаста номаест ба номеҳрубони мо. *Зеҳнии Кошӣ*

**қалам баргирифтан (ё бардоштан)** *аз касе* гузашт кардан, сарфи назар кардан; **қалам бастан** *бар касе* аз байн бурдани тавоноии нигориш аз касе, бекор намудани ҳунармандии касе бо санъаткории худ.

Дар Арҷанг ин накши чинипаранд
Қалам баст бар Монии нақшбанд. *Низомӣ*

**қалам даркашидан** а) кӯр кардани чизи навишташуда.

Шунидам, ки Шопур дам даркашид,
Чу Хисрав ба расмаш қалам даркашид. *Саъдӣ*

б) бахшидан, афв кардан.

Ба нодонӣ ар бандагон сар кашанд,
Худовандгорон қалам даркашанд. *Саъдӣ*
Ба ҳар сахве, ки дар гуфторам афтад,
Қалам даркаш, к-аз ин бисьёрам афтад. *Низомӣ*

**қалам кардан** а) ду пора кардани чизе ба як зарб.

Ӯ сари шерон қалам карда ба теғу пеши ӯ
Бар тани шерони олам хат кашида рӯзгор.
*Хисрави Деҳлавӣ*

б) тарошидан, буридан.

Расонидам ду мисраъро ба ҳам, теғи дудам кардам,
Тиҳимағзе, ки ҳамчун най ба даст омад, қалам кардам. *Шавкат*

**қалам-қалам кардан** чок-чок кардан, порча-порча буридан, тикка-тикка кардан.

[Амир] ба дасти худ қалам-қалам карда, ба аҳли суҳбат медод ва ҳеҷ лаб наёлуд. *Аҳмади Дониш*

**қалам кашидан** маҳву нопадид кардан, кӯр кардан, *бекор кардан; хат задан.*

Бар моҷарои Хисраву Ширин қалам кашид,
Шӯре ки дар миёни ман асту миёни дӯст. *Саъдӣ*

**қалам омадан** пора шудан, шикастан.

Наи найзаҳо низ омад қалам,
Пас он гоҳ шамшерҳо шуд алам. *Ҳотифӣ*

**қалам рафтан** ҳукми тақдир будан, муқаддар шудан.

Менависад зи хуни ман таъвиз,
Чӣ тавон кард, чун қалам рафтаст? *Хисрави Деҳлавӣ*

**қалам рондан** *киноя аз* навиштан; **қалам сар кардан** а) сар кардан ба таҳрир, навиштан; б) тарошидан ва тез кардани нӯги найқалам.

Гарчи хомӯшаму ворастаам аз гуфтушунуд,
Қоғазе пеш ниҳодам, қаламе сар кардам.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

Агар майли сухан дорӣ, бирав, Соиб, қалам сар кун,
Қасе ин уқдаро бе нохуни эъҷоз накшояд. *Соиб*

**қалам сохтан** *ниг.* **қалам кардан.**

Аз он шуд аз дами шамшер роҳи ишқ нозуктар,
Ки ҳар кас по бирун аз роҳ бигзорад, қалам созад.
*Соиб*

**қалам шикастан** *бар касе* супурдан ва ҳавола кардани қалам ба касе.

Пас он гаҳ қалам бар Аторуд шикаст,
Ки уммӣ нагирад қаламро ба даст. *Низомӣ*

**қалам шудан** шикастан, шикаста шудан, бурида шудан.

Ба пеши савор андаромад дижам,
Бизад теғу шуд найзаи ӯ қалам. *Фирдавсӣ*

**қалам чаъд кардан** навиштан.

Тири фалак, к-ӯ ба қалам мӯ шикофт,
Кард қалам чаъд, санои ту ёфт. *Хисрави Деҳлавӣ*

**қалам аз девони деҳқон баргирифтан** озод кардани деҳқонҳо аз молиёт (хироҷ).

Зи девони деҳқон қалам баргирифт,
Зи бемоягон ҳам дирам баргирифт. *Низомӣ*

**қалам бар сар задан** *чизеро,* **қалам бар сари** *чизе* **задан** маҳв кардан, аз байн бурдан; аз баҳраш гузаштан.

Ҳофиз он рӯз тарабномаи ишқи ту навишт,
Ки қалам бар сари асбоби дили хуррам зад. *Ҳофиз*

Мо, сияҳбахтон, тафовутро қалам бар сар задем,
Ҳамчу мижгон сар зи як чоки гиребон барзадем.
*Соиб*

**қалам дар сиёҳӣ ниҳодан** навиштани сарнавишти бади касе, дар сиёҳбахтии касе ҳукм навиштан.

Бузургиш сар дар табоҳӣ ниҳод,
Аторуд қалам дар сиёҳӣ ниҳод. *Саъдӣ*

**дар қалам овардан** навиштан, ба рӯи қоғаз овардан.

Ва суратро бе зиёдаву нуқсон дар қалам оварда, ба Бағдод фиристодам. *«Раввзат-ус-сафо»*

Чаро нусхае дар қалам новарам,
Ки аз ман диҳад ёд баъд аз сарам?! *Шоҳин*

**зери қалам даровардан** ба тасарруфи худ **гирифтан,** ба ихтиёри худ гирифтан.

Чунон ҳикмату маърифат кор баст,
Ки дар амру наҳьяш даруне нахаст,
Даровард мулке ба зери қалам,
К-аз ӯ бар вуҷуде наёмад алам. *Саъдӣ*

**чун қалам шудан** *киноя аз* харобу лоғар шудан.

Мушфиқӣ шуд зи ҷафоҳои фалак чун қаламе,
Лек ҳаргиз рақами меҳру вафо дарнанавишт.
*Мушфиқӣ*

**қалам бод (ё бодо)!** шикаста бод!, бурида бод!

Чӣ ҷои «Бӯстон»? Боғи биҳишт аст,
Раёҳинаш ҳама анбарсиришт аст,
Чӣ мегӯям, қалам бодо забоне,
Ки ҷуз даъвӣ намедонад баёне. *Хилолӣ*

**ҚАЛАМДОН** قلمدان қуттии махсуси дарозрӯя, ки дар он қаламу сиёҳӣ, қаламқат ва ғ. нигоҳ дошта мешавад.

Лаби хомӯши тасвири қаламдон фош мегӯяд,
Ки аз ҳамроҳии аҳли сухан натвон мусаввир шуд.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ҚАЛАМЗАН** قلمزن **1.** дабиру котиби чобукдаст; касе, ки зиндагиаш бо қаламкашӣ мегузарад.

Қаламзан нигаҳ дору шамшерзан,
Ки ҳаллоҷу дарзӣ чи марду чи зан. *Саъдӣ*

Яке теғ донад задан рӯзи кор,
Якеро қаламзан кунад рӯзгор. *Ҳофиз*

**2.** мансабдор, маъмури давлат.

Қаламзан, ки бад кард бо зердаст,
Қалам беҳтар ӯро ба шамшер даст. *Саъдӣ*

**ҚАЛАМКАШ** قلمکش *ниг.* **қаламзан** 1.

Қалам гуфто, ки ман шоҳи ҷаҳонам,
Қаламкашро ба давлат мерасонам.*

**ҚАЛАМКОР** قلم کار газворе, ки дар рӯи он бо афзорҳои чӯбини дастӣ нақшу нигор чоп мекунанд.

Матои шӯҳрати ин қавми холӣ аз маънӣ
Ба ҷуз либоси қаламкор нест чун тасвир.
*Шафеи Асар*

**ҚАЛАМРАВ** قلمرو кишвар ва мулке, ки ба фармони як подшоҳ тобеъ аст. доираи фармонравоии як подшоҳ.

Қалам ба насхи хати маҳвашон бикаш, к-имрӯз
Ба ҳусни хатти ту моҳе дар ин қаламрав нест. *Ҷомӣ*

Ҳукм кард, ки дар қаламрав ҳар ҷо аз тасониф ва мақоли Аҷам китобе бошад, ҷумларо бисӯзанд.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҚАЛАМТАРОШ** قلمتراش кордчае, ки бо он қаламро тез мекунанд.

Дар Кошғар дунболаи қаламтарошам бишкаст, ... ба кордгарон намудам. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАЛАМӢ** قلمی мансуб ба қалам; як навъ алочаи оддии ресмонӣ, ки нақшҳои борик дорад

Ҳазрати устоз ҳар қадар либосе, ки дар бисоти худ доштанд, пӯшидаанд, масалан, ҷомаи кимхоб аз тахт, ... аз болои вай як дона яктаҳи қаламии кӯҳна ... ва ҳоказо. *Садри Зиё*

**қаламӣ кардан** навиштан, ба қалам овардан.

Шаммае аз ҳоли худ ... қаламӣ карда, назди Нӯҳ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**қаламӣ шудан** навишта шудан, ба қалам оварда шудан.

Аҳднома ... ба хутут ва шаҳодати акобир қаламӣ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЛАНДАР** قلندر дарвеши оворагард, марди мучарради аз дунъё дасткашида.

Эй писар, мазҳаби қаландар гир,
Ки дар ӯ дину куфр яксон аст. *Анварӣ*

Қаландарони ҳақиқат ба ним чав нахаранд
Қабои атласи он кас, ки аз ҳунар орист. *Ҳофиз*

◇ **қаландар дида гӯяд** *зарб.* чаҳондидаи росткор рост-ашро мегӯяд.

**ҚАЛАНДАРМАШРАБ** قلندرمشرب он ки қаландариро маслаки худ қарор додааст.

Маро чун гирдбод охир биёбонгард хоҳӣ кард,
Нигори ман, қаландармашраби ман, каҷкулоҳи ман. *Сайидо*

Зи лаззоти чаҳон чуз хӯрданиҳоям намебояд,
Қаландармашрабам, бобои риндон аст устодам. *Савдо*

**ҚАЛАНДАРӢ** قلندری мансуб ба қаландар.

Бо либоси қаландарӣ ... ҳар чо ки ворид шудӣ, гули сари сабади фузалову зурафо будӣ. *Садри Зиё*

**ҚАЛАНСУВА** *а.* قلنسوه навъе аз кулоҳҳои дароз.

Ишора кард, то қалансуваи азими мукаллал ба дурру чавоҳир мураттаб карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЛАҚ** *а.* قلق беқарорӣ, беоромӣ, ташвиш; тарсу ларз, изтироб.

Қалақ бе вучуди мусобарат муфид нест. *Авфӣ*
Аҳли киштӣ дар қалақ ва изтироб омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАЛБ** I *а.* قلب **1.** тағьир додан, дигаргун кардан, дигар кардан; **2.** вожгун намудан, чаппа кардан; **3.** носара, сохта, бардурӯғ, қалбакӣ; тиллои носара.

Зарри қалбу зарри некӯ дар иёр
Бе маҳак ҳаргиз надонӣ з-эътибор. *Румӣ*

Шер ин қалбҳои зарандуд ва зарқҳои ростмонанд ва дурӯғҳои дилпазири ӯ бовар дорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**қалбу ронч** пули носара ва сара, сиккаи қалбакӣ ва дуруст.

Накде, ки қадар бахшад, чи қалбу чи роич,
Лафзе, ки қазо ронад, чи салбу чи эчоб. *Хоқонӣ*

**4.** *адш.* аз охир ва ё омехта хондани ҳарфҳои калима, ки он гоҳ калимаи дигар пайдо мешавад, мас. шер — реш (ریش — شیر), ақраб — бурқаъ (برقع — عقرب), маг — ғам (غم — مغ), ям — май (می — یم); ◇ **қалби муваффо** шабе, ки моҳ ба яке аз манзилҳои худ медароянд ва он гоҳ гӯё кори кимиёгарон барор мекардааст.

Бадри симокнайза, ки бар қалби мамлакат
Иксирҳо зи қалби муваффо барафканад ... *Хоқонӣ*

**қалбу дағал** фиребгарӣ, қаллобӣ, сохтакорӣ.

Гӯиё бовар намедоранд рӯзи доварӣ,
К-ин ҳама қалбу дағал дар кори довар мекунанд. *Ҳофиз*

**ҚАЛБ** II *а.* قلب **1.** дил.

Ҳарими қалб бипардохт дар сарои вучуд,
Дар ӯ ба кисвати рӯҳ андароМаду биншаст. *Бедил*

**2.** маркази қӯшун, миёнаи қӯшун, маркази асосии лашкар.

Муборизони номдор аз қалб берун шуданд ва ба якдигар даровехтанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ин қалби сипоҳ ... ва майманаву майсара ҳанӯз ғоибанд. *Авфӣ*

**қалбу қолаб** чону тан.

Шавад з-он файз фонӣ қалбу қолаб,
Зи шавқу завқ гардад чон лаболаб. *Бадрии Кашмирӣ*

**қалби Туркистон даридан** хушруёни Туркистонро ба рашк овардан.

Ба нозе қалби Туркистон дарида,
Ба бӯсе дахли Хузистон харида. *Низомӣ*

Ба чашме қалби Туркистон дарида,
Ба мӯе мулки Ҳиндустон харида. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАЛБГОҲ||ҚАЛБГАҲ** قلبگاه||قلبگه *ниг.* **қалб** II 2.

Ман имрӯз чанг оварам бо сипоҳ,
Ту бо пилу бо кӯс дар қалбгоҳ. *Фирдавсӣ*

Мардуми Қулӣ Султон Қутбиддин ... пои субот дар қалбгоҳ фишурда буданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАЛБДОР** قلبدار яке аз чанговароне, ки қалби сипоҳ ба воситаи онҳо пойдор ва устувор бошад; *ниг.* **қалб** II 2.

Кашиданд саф қалбдорони рус
В-аз он қалбе ороста чун арӯс. *Низомӣ*

**ҚАЛБДОРӢ** قلبداری нигоҳдории нуқтаи маркази лашкар; *ниг.* **қалб** II 2.

**ҚАЛБЗАН** قلبزن қаллоб, сохтакор.

Қалбзане чанд ки бархостанд,
Қолибе аз пӯст биёростанд. *Низомӣ*

**ҚАЛБИШКАНӢ** قلب‌اشکنی *ниг.* **қалбшиканӣ.**

**ҚАЛБКОР** قلبکار **1.** коре, ки дар он қаллобӣ ва сохтакорӣ карда шудааст; **2.** қаллоб, сохтакор, касе, ки бо қаллобӣ кор пеш мебарад.

Ҳар кучо қалбкори дузд бувад,
Гар сиёсат кунанд, музд бувад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАЛБУРРУМ** *а.* قلب‌الروم *киноя аз* қайсари Рум.

Шӯре ангехт зоҳиру маълум,
Бимаш аз буму боми қалбуррум. *Саноӣ*

**ҚАЛБУШШИТО** *а.* قلب‌الشتا **1.** қалби «шито», чаппаи «шито» (зимистон), яъне «отиш» — «оташ» (тобистон); *ниг.* **қалб** I 4; **2.** *мач.* май, шароб.

Чу сарсоми сард аст қалби шиторо,
Даво беҳ зи қалбушшитое наёбӣ. *Хоқонӣ*

**ҚАЛБШИКАНӢ||ҚАЛБИШКАНӢ** قلب‌شکنی||قلب اشکنی

1. марқази лашкари душманро шикаст додан, мағлуб гардонидан; 2. дилшиканӣ, маъюс кардан.

Қамондор чашмаш ба тирафканӣ
Чу ҳиндуш дар айни қалбишканӣ. *Хоҷу*

**ҚАЛБШИНОСӢ** I قلب‌شناسی фарқ кардани сара аз носара, донистани қалбакию дуруст, соҳибъиёр будан, сарашиносӣ.

Гуфту хуш гуфт: Бирав, хирқа *бисӯзон*, Ҳофиз,
Ё раб, ин қалбшиносӣ зи кӣ омӯхта буд? *Ҳофиз*

**ҚАЛБШИНОСӢ** II قلب‌شناسی дилшиносӣ, тезфаҳмӣ.

**ҚАЛБӢ** I قلبی 1. носарагӣ, қалб будани чизе.

Шукр, к-ин қалбиш пайдо шуд кунун,
Пеш аз он, ки умр бигзаштӣ фузун. *Румӣ*

2. бадӣ; *маҷ*. ноҳамворӣ, қобили гашту гузар набудан (-и роҳ).

Ҳушанг ба ҷониби Малуф лашкар ороста, бо вуҷуди ҳарорати ҳаво ва тангию қалбии роҳ кӯч бар кӯч равон гашт. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚАЛБӢ** II قلبی 1. мансуб ба қалб II; 2. самимӣ, аз таҳи дил.

**ҚАЛИЛ** *а*. قلیل кам, андак, (миқдори) хурд; *муқобили* **касир** I.

Андеша надонад, ки шумори ҳунараш чанд,
К-андеша қалил асту ҳунарҳош касир аст.
*Муиззӣ*

Наими ҳар ду ҷаҳон пеши ошиқон кам ҷӯй,
Ки ин матои қалил асту он баҳои ҳақир.
*Ҳофиз*

**қалилу касир** каму беш, андаку бисьёр; *кинояаз* воқеаҳо ва корҳои хурду калон, муҳим ва ғайри муҳим.

Албатта ба қалилу касир аз ман ҳеҷ пайғом надиҳӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҚАЛИЛУЛБАҚО** *а*. قلیل البقا бедавом, каммуддат.

Аҳди ӯ монанди даври шабоб қалилулбақо буд.
*«Таърихи Фаришта»*

Султон Муҷоҳидшоҳ... қариб нӯҳ моҳи авқоти шоҳии қалилулбақоро сарфи қалъагирӣ намуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҚАЛЛОБ** *а*. قلاب 1. касе, ки сиккаи қалб мезанад, касе, ки пули сохта месозад.

Сипеҳр чун кафи қаллобу андар ӯ Кайвон
Ба гунаи дирами қалб дар кафи қаллоб. *Муиззӣ*

Хамӯш, Ҳофизу ин нуктаҳои чун зари сурх
Нигоҳ дор, ки қаллоби шаҳр сарроф аст. *Ҳофиз*

2. *маҷ*. сохтакор, фиребгар.

Бандаи якравони якрангем,
Душмани шайхакони қаллобем. *Убайди Зоконӣ*

Бале, ҳаст ин амал дар даҳри қаллоб,
Ки бедорони оламро диҳад хоб. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАЛЛОШ** *а*. قلاش 1. майхонарав, айёш; ҳилагар, маккор; беному нанг, беору номус.

Дӯстӣ бо муқомиру қаллош
Ё макун, ё чу кардӣ, ӯро бош. *Саноӣ*

2. *маҷ*. шӯху шанг, фаттон, бебоки ҳилагар (сифати маҳбуба).

Ҷаммош бад-он ду чашми айёр,
Қаллош бад-он ду зулфи ноҳиб. *Анварӣ*

3. камбағал, қашшоқ.

Ҳариси неъмати парвардигори хештанам,
Худ ӯ ҳамекунадат, гар ғанию гар қаллош. *Саъдо*

**ҚАЛМОШ||ҚУЛМОШ** *т*. قلماش беҳудагӯӣ, бемаънигӯӣ, ҳарзагӯӣ.

Накунад бас зи мӯҳмалу қалмош,
То ба он дам, ки пухта гардад ош. *Ҷомӣ*

**ҚАЛОВУЗ** *т*. قلاوز роҳбалад, роҳбар, пешрави лашкар.

Андаромад чун қаловузе ба пеш,
То барад ӯро ба сӯи доми хеш. *Румӣ*

Қаловузе биёфтанд ва эшонро ба Балх овар- данд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚАЛОН** قلان *таър*. як навъ андоз, ки дар вилояти Ширвон гирифта мешуд.

Султони Руму Рус ба миннат диҳад хироҷ,
Чайполи Ҳинду Синд ба гардан кашад қалон.
*Саъдӣ*

Чӣ, юмкин ки он тоифа пеш аз он қалон надода бошад ва бори худ бар дигарон ниҳода.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАЛОЧӮР(Ӣ)** *т*. (قلاچور(ی як навъ шамшери дарози обдор.

**ҚАЛТАБОН** قلتبان нокас, разил, нобакор; далла, даюс; номӯсфурӯш.

Аз сари амрудбун ман ҳамчунон
Қаж ҳамедидам, ки ту, эй қалтабон ... *Румӣ*

Султон гуфт: Мардаки қалтабони саг, ту бо он чӣ кор дорӣ? *Убайди Зоконӣ*

**ҚАЛЪ** *а*. قلع решакан кардан, аз бех кандан, тамоман нест кардан.

Ӯро бар қалъи ман таҳрис менамудӣ. *Авфӣ*

Муҳаммади Хоразмшоҳ ба қасди қалъи ин хонадон лашкаре бузург овард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қалъу камъашонро баъд аз панд лозим шуморанд.
*Аҳмади Дониш*

**ҚАЛЪА||ҚАЛЪАТ** *а*. قلعه||قلعة бинои баланд ва матину мустаҳкам, ки барои муҳофизат аз душман ва муқовимат намудан ба он сохта шудааст; ҳисори баланд, диж.

Роёти ҳумоюн аз роҳи қалъаи Ҷаношак ба Ҷурҷон даромад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Чун мо ба Ғазнин расидем ва номаи сарҳанг Кӯтволро додем, дарвақт мисол дод, то бар қалъат духул ва бук заданд ва башорат ба ҳар ҷой расониданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

◇ **қалъаи тан** ҷисму пайкари инсон.

Қалъаи тан дода ба даҳ корсанҷ,
Панҷ бурун, сӯи дарун низ панҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҳафт қалъаи мино** *киноя аз* осмон.

Аз ашки хун пиёдаву аз дам кунам савор,
Ғавғо ба ҳафт қалъаи мино бароварам. *Хоқонӣ*

**ҚАЛЪАДОР** قلعه‌دار касе, ки нигаҳбонии қалъа ба ӯ супурда шудааст, сардори қалъа.

Қалъадоре, к-аз канори мамлакат
Дур аз султону соя(и) салтанат
Пос дорад қалъаро аз душманон,
Қалъа нафрӯшад ба моли бекарон. *Румӣ*

**ҚАЛЪАГИРӢ** قلعه گیری забт кардани ҳисори мустаҳкам.

Зи ҷо ҷумла урганҷиён хостанд,
Паи қалъагирӣ саф оростанд. *Сайидо*

**ҚАЛЪАТ** *а.* قلعة *ниг.* **қалъа.**

**ҚАЛЬЁ** *а.* قليا як хел намак, ки дар саноат ба кор меравад, калий, **зоҷи сиёҳ.**

**ҚАЛЬЯ** *а.* قليه як навъ хӯрокест, ки аз гӯшти кӯфта, нахӯд, пиёз, равған ва ғ. тайёр карда мешавад; қайла.

Хар коҳи хушк мехӯраду бор мекашад,
Ҳаргиз намекунад ба имову хато гуноҳ,
Ту қалья мехӯрию бар ӯ бор мениҳӣ,
Девони умри худ ба гунаҳ мекунӣ сиёҳ.
*«Хористон»*

**қальяи суғдӣ** як навъ хӯрокест, ки аз гӯшт, чарбу, рӯда ва тухми мурғ пухта мешавад; **аз маза рафтани қалья** воқеаро дар вақташ илоҷ накардан, вақти чораҷӯиро гузарондан; **они зан қалья бизан, они шӯ** **дегро шӯ** *варб.* дар тӯю зиёфат хешони зан азизу арҷманд, вале хешони шавҳар хор буда, ба дегшӯӣ кор фармуда мешаванд.

**ҚАМАР** *а.* قمر **1.** моҳ.

Маро ақиқи ту бояд, шакар чӣ суд кунад,
Маро ҷамоли ту созад, қамар чӣ суд кунад?
*Шамси Табрезӣ*

**2.** *маҷ.* хушрӯ, зебочеҳра.

Бовараш номад, бипурсид аз дигар,
Он дигар ҳам гуфт, оре, эй қамар! *Румӣ*

**3.** *маҷ.* рӯи зебо.

**ҚАМАРАЙН** *а.* قمرين *шакли дугонаи* **қамар** Моҳу Офтоб.

**ҚАМАРМАНЗАР** قمرمنظر моҳлайкар, моҳрӯ, хушрӯй.

Зи ҳар сӯ шитобон парипайкаре,
Зи ҳар гӯша тобон қамарманзаре. *Хоҷу*

**ҚАМАРОН** *а.* قمران *ниг.* **қамарайн.**

**ҚАМАРСО** قمرسا қамарсой, моҳсой; **қамарсо шаб** *киноя аз* мӯй ва зулфи сиёҳи маҳбуба, ки бар рухсора овезон **аст.**

Бувад дар сарам шӯри ширин лабаш,
Шавад рӯзи ман чун қамарсо шабаш. *Хоҷу*

**ҚАМАРУЛМУҚАННАЪ** *а.* قمرالمقنع *ниг.* **моҳ (моҳи Нахшаб).**

**ҚАМАРӢ** قمری мансуб ба қамар; **соли қамарӣ** соли мувофиқи солшуморӣ аз рӯи гардиши моҳ ба даври замин, ки баробари 354 рӯз аст.

**ҚАМАРҶАБИН** قمرجبين маҳҷабин, он ки пешонааш монанди моҳ зебобахш аст.

Аз ҳайи Сақиф позанине,
Хуршедрухе, қамарҷабине... *Ҷомӣ*

**ҚАМИС** *а.* قميص пероҳан, курта.

Пераҳан дар Миср раҳни як ҳарис,
Пур шуда Канъон зи бӯи он қамис. *Румӣ*

Ва заъми баъзе он аст, ки шаққи қамис бинафсиҳи гувоҳи ҳол буда. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАМЛ** *а.* قمل шабуш.

Дигар сол чун киштҳо баромад, худо қамлро бифиристод. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҚАМОРӢ** قماری *ниг.* **қуморӣ.**

**ҚАМЧИН||ҚАМЧӢ** *т.* قمچين||قمچی тозиёна, олати аспронӣ.

Табарзинашон шонаи гӯсфанд,
Зи қамчинашон мунфаил пойбанд. *Сайидо*

**ҚАМЪ** *а.* قمع задан, шикастан, нест кардан.

Дар қамъи душманони ту ҳар лаҳза мекашанд
Лашкар ба ҷойгоҳи дигар моҳу офтоб. *Анварӣ*

**ҚАНАВОТ** *а.* قنوات *ҷ.* **қанот.**

**ҚАНД** *а.* قند **1.** моддаи сахти ширин, ки аз қиёми шираи лаблабу ё найшакар тайёр мекунанд.

Ба боло баланду ба гесу каманд,
Забонаш чу ханҷар, лабонаш чу қанд. *Фирдавсӣ*

Ошиқонро мурдан аз дарди ту хуштар аз ҳаёт,
Талхии ғамҳои ту ширинтар аз қанду набот.
*Ибни Ямин*

**қанди Миср (ё мисрӣ)** наботи мисрӣ, ки беҳтарин навъи қанд аст.

Кӣ номи қанди мисрӣ бурд он ҷо,
Ки Ширинон надоданд инфиолаш. *Ҳофиз*

**қанди мукаррар** қанде, ки ду бор соф карда шудааст, бори дуйӯм қиём карда шудааст; **қанду шакар** қанди сахт ва шакари оддии реза; *маҷ.* суханони ширину дилчасп.

Ин ҳама қанду шакар, к-аз суханам мерезад,
Аҷри сабрест, к-аз он шохи наботам доданд.
*Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* лаб, лаби сурх, лаби маъшуқа.

Чашми Суҳайлу нохуна нохуни офтобу най,
К-оташи қанди ӯ диҳад бо наю бод ёварӣ.
*Хоқонӣ*

**қанди уннобранг** *киноя аз* лаби маҳбуба.

Чу барзад диловез чанге ба чанг
Чунин қавле аз қанди уннобранг... *Низомӣ*

**3.** *маҷ.* ширинӣ, мазаи ширин.

Чу қанди меҳри ӯ афзун чашида,
Падар фарзандро дар хун кашида.. *Ҳоҷӣ*

◇ **(ин) қанди порсӣ** *киноя аз* шеъри форсӣ.

Шаккаршикан шаванд ҳама тӯтиёни Ҳинд
З-ин қанди порсӣ, ки ба Бангола меравад. *Ҳофиз*

**қанд хӯрдан** *киноя аз* бӯса гирифтан.

То гаҳи рӯз қанд мехӯрдам,
Бо парӣ дастбанд мекардам. *Низомӣ*

**ба ҷои самар қанд доштан** ширинсухан будан.

Яке шоҳиде дар Самарқанд дошт,
Ки гуфтӣ ба ҷои самар қанд дошт. *Саъдӣ*

**ҚАНДИЛ||ҚИНДИЛ** *ю.-а.* قنديل чилчироғ, шамъдони калон, чироғи овезон.

Нахустин касе, ки моҳи рамазон ба масҷидҳо қандилҳо фармуд, ин Фазл бинни Яҳъёи Бармакӣ буд. *«Таърихи Наршахӣ»*

◇ **қандили тир** тирдони музайян.

Боли булбул аз сипардорӣ шавад қандили тир,
Дар камондорӣ агар аз гул нишоне мекунанд. *Туғро*

**қандили чарх** а) *киноя аз* офтоб; б) *киноя аз* моҳ; **қандили ях** қандили хушк, чароғи беравған.

Туро *бо ман дами* хуш дарнагирад,
Ба қандили ях оташ дарнагирад. *Низомӣ*

**ҚАНДИН** قندين бо қанд омехта, бо шакар бирьёншуда.

Зи тути ӯ ҳавасро ком ширин,
Ба хокафтодааш бодоми қандин. *Сайидо*

**ҚАНДЛАБ** قندلب 1. ширинлаб; *киноя аз* маҳбуба.

Зи ҷаври қандлабе гарм рафт ашки Камол,
Ба тозьёнаи Ширин давонда Гулгун. *Камоли Хуҷандӣ*

2. *маҷ.* ширинсухан.

**ҚАНДПАРАСТ** قندپرست қанддӯст, ширинидӯст.

Мӯҳтарам дор дилам, к-ин магаси қандпараст,
То ҳавохоҳи ту шуд, фарри ҳумой дорад. *Ҳофиз*

**ҚАНДХАНД** قندخند шакарханд, ширинханда.

Шакаррез, нӯшинлаби қандханд,
Бути сарврафтору мушкинкаманд. *Хоҷу*

**ҚАНДХО** قندخا шакархӯр; *киноя аз* ширинсухан, хушгап.

Эй аҷаб, ку он ақиқи қандхо,
Он калиди қуфли мушкилҳои мо? *Румӣ*

**ҚАНДХӮ** قندخو он ки рафтораш дилписанд аст, хушрафтор, хушхулқ.

Дар ҳузури Мустафои қандхӯ
Чун зи ҳад бурд он араб аз гуфтугӯ ... *Румӣ*

**ҚАНДЧОЙ** قندچاى чои ширин, чои қанднок.

[Ҳазрати охунд] ғулунгу санҷиду мавиз ва амсоли он ҳар чиз, ки ба дасташон афтод, ба даруни пиёлаи чой андохта, чои ширин, яъне қандчой гуфта, ба аҳли маҷлис медоданд. *Садри Зиё*

**ҚАНИНА||ҚИНИНА||ҚАНИНАТ||ҚИНИНАТ** *а.* قنينه||قنينة шиша, шишаи май, пиёла, ҷом.

Аз қаҳқаҳа қанина чу май з-ӯ фуру кунӣ,
Кабки дарӣ бихандад шабгир то зуҳо. *Манучеҳрӣ*

Ғубори хотири озодагон машав, Бепул,
На ҳар қанина ба минои бода мемонад. *Савдо*

**ҚАННОД** *а.* قناد ҳалвогар, қандсоз, ширинипаз; ҳалвофурӯш.

Ҳар куҷо ёди лаби он бути қаннод кунанд,
Шакару қанд чӣ бошад, ки аз ӯ ёд кунанд. *Сайфӣ*

**ҚАНОАТ** *а.* قناعت ризомандӣ ва хушнудӣ, қонеӣ ва розигӣ ба чизи кам; кифоя, басандагӣ.

Марде будааст ба зовияи қаноат маскан сохта. *Авфӣ*

Ҷангу ҷидолу мухосама байни салотин аз адами қаноат мехезад. *Аҳмади Дониш*

**қаноат кардан** розӣ будан ба ҳиссаи худ, қонеъ будан ба андаке ва расамаи кам.

Бузурге дидам андар кӯҳсоре,
Қаноат карда аз дуньё ба ғоре. *Саъдӣ*

Қаноат кун, ки охир аз қаноат
Тавон гардид боюлбон мардум. *Савдо*

**ҚАНОДИЛ** *а.* قناديل *ҷ.* **қандил.**

Ва он ҷо бисьёр фаршу тарҳу қанодилу чароғдонҳои заррину нуқрагин ниҳода. *Носири Хисрав*

◇ **қанодили чарх** *киноя аз* ситорагон.

**ҚАНОР** *т.* قنار ҷуволи калон.

Чанд нафар аз таломизаашон мисли ин ки қанори пахтаро бардошта меоварда бошанд, [ҳазрати устозро] ба зӯри бисьёр бардошта меоварданд. *Садри Зиё*

**ҚАНОРА** *а.* قناره 1. овезаи чангакдори қассобӣ, ки аз он гӯшт меовезанд.

Рост карда ба қанора ҷигари Исмати ту,
Ё гули сурх шукуфта ба сари хоре чанд. *Исмат*

2. дӯкони қассобӣ.

Қассобро зи хуни манаш теғ сурхрӯст,
Бошад қанорааш чу хиёбони арғувон. *Сайидо*

**ҚАНОТ** *а.* قنات корез, ҷӯе, ки дар зери замин канда шудааст.

**ҚАНОТИР** *а.* قناطر *ҷ.* **қантара.**

Чун омиле бошад, ки хироҷ ба тариқи адолат иситонад ва дар масолеҳи мамлакат подшоҳ аз садди суғур ва ислоҳи қанотир ... масруф гардонад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҚАНОФИЗ** *а.* قنافذ *ҷ.* **қунфуз||қунфаз.**

Аҳли ҳасадат зи хорбинӣ
Дар хор нишаста чун қанофиз. *Хоҷӣ*

**ҚАНТАРА** *а.* قنطره пул, кӯпрук.

Ман мутааҷҷиб шуда бо худ гуфтам, ки оё қантарае ба ин азамат бар баҳре чунин кӣ бастааст? *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАНТАРӢ** قنطرى аспи савории баста, ки ба савор шудан тайёр аст.

Амир низ саросема ба болои аспи қантарӣ ва зини холӣ нишаста, фурсат наёфт, ки аммома бар сар кунад ё ҷома бипӯшад. *Аҳмади Дониш*

**ҚАНӮЪ** *а.* قنوع қаноаткор, касе, ки ба қаноат одат кардааст, бисьёр қаноаткунанда.

Қанӯъ тавонгар бошад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҚАП(П)ОН** *ю.-а.* قپان *ниг.* **каппон.**

Ба сад ман қапоне барафрохтанд
Дар ӯ сангу ҳамсангаш андохтанд. *Низомӣ*

**ҚАРАН** I *а.* قرن *ниг.* **қарн** I.

Ду қаран аз карамат бурда ҷаҳон баргу наво,
Ту чӣ донӣ, ки ҷаҳон бе ту чӣ бебаргу навост! *Анварӣ*

**ҚАРАН** II *а.* قرن номи мавзее ва қабилае дар Арабистон.

Чустам раҳи фироқу задам бонг бар буроқ,
Баргаштам аз қарину кашидам сар из Қаран.
*Ломеӣ*

**ҚАРАН** III *а.* قرن **1.** касе, ки абрӯҳои пайваста дорад; **2.** саромади қабилаест дар Яман.

Аз Увайсу аз Қаран бӯи аҷаб
Мар-набиро маст карду пуртараб. *Румӣ*

**ҚАРАНФУЛ** *ҳ.-ю.* قرنفل меваи гиёҳест хушбӯй, ки духтарон ба гардан мисли марҷон меовезанд; фаранҷмушк, ки онро мехак низ гӯянд ва онро барои хӯриш ҳам ба кор мебаранд, ки хӯрокро тунд мекунад.

Омад насими сунбул бо мушку бо қаранфул,
В-овард номаи гул боди сабо зи саҳбо. *Кисоӣ*

Ёрам ҳар гоҳ дар сухан меояд,
Бӯи аҷабеш аз даҳан меояд,
Ин бӯи қаранфул аст, ё накҳати гул?
Ё нофаи оҳуи Хутан меояд. *Бедил*

**ҚАРАСУНҚУР**||**ҚАРОСУНҚУР** *т.* قرسنقر||قراسنقر **1.** номи мурғи шикориест сиёҳранг; **2.** *маҷ.* шаб.

Дасти қаросунқури фалак сипар афганд,
Ханҷари оқсунқур аз ниём баромад. *Хоқонӣ*

**3.** исми хоси мардона; номи Султон Санҷар бинни Маликшоҳи салҷуқӣ.

**ҚАРБУС** *а.* قربوس қоши зин, кӯҳаи зини асп, қорҷ.

Баъзе гуфтанд, ки қушро гирифта ба қарбуси зин расонид ва он сайд тапида, асп рамида, шоҳзода ба замин афтод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРЗ** *а.* قرض пул ё чизе, ки ба муддати муайян гирифта шуда, бо фоиз ё бе фоиз гашта дода мешавад; вом.

Рӯят чу ранги зар зард гардидааст, гӯй,
Печида кулфати қарз чун дард дар мафосил.
*Саедо*

**қарзи Бағдод** қарзе, ки агар дар вақташ адо нашавад, ду баробар гирифта мешавад; **қарзи беваҷҳ** қарзе, ки адо кардани он дар назар дошта нашудааст.

Қарзи беваҷҳи ноумеди туро
Гашта уммеди бахшиши ту зимон. *Зуҳурӣ*

**қарзи ҳасана** қарзи бефоида, қарзи бесуд, қарзе, ки ба мақсади ёрмандӣ ва хайрхоҳӣ дода шудааст; **қарз кардан** қарз гирифтан, вом гирифтан.

**ҚАРЗДОР** قرضدار он кӣ аз касе қарз гирифтааст.

Қарздор аз шаҳр бигрезад зи дасти қарзхоҳ,
Лола доғ аз синаи ман бурд, дар саҳро фитод.
*Сайидо*

**ҚАРЗХОҲ** قرضخواه касе, ки қарз дода бошад ва гашта додани қарзро талаб кунад.

Қарздор аз шаҳр бигрезад зи дасти қарзхоҳ,
Лола доғ аз синаи ман бурд, дар саҳро фитод.
*Сайидо*

**ҚАРИБ** *а.* قريب **1.** наздик.

Машав, эй шӯъла, дур аз ман, ба ҳар водӣ ватан дорам,
Қарибам шав, ки хошокам, ҳавои сӯхтан дорам.
*Мулҳам*

**қариб расидан** наздик омадан.

Сарафрозхон озими Муршидобод шуд ва чун қариб расид, ... мутанаббеҳ шуд. *«Хизонаи омира»*

**2.** хешу табор.

Бигрист чашми душмани ман бар ҳадиси ман,
Фазл аз ғариб ҳасту вафо дар қариб нест.
*Саъдӣ*

**ҚАРИБУЛИРТИҲОЛ** *а.* قريب‌الارتحال тезгузаранда, зудгузаранда.

Ин меҳнатзадаи парешонҳол ба воситаи бахти сареулинтиқол ва иқболи қарибулиртиҳол аз сил ки дӯстон ... ҷудо гашта. *Восифӣ*

**ҚАРИБУЛФАҲМ** *а.* قريب‌الفهم ба фаҳм наздик, фаҳмо.

Иборати ... қарибулфаҳм ихтиёр кунад.
*«Равзат-ус-сафо»*

Якчанд муаммоёти қарибулфаҳм бошад, ба хотир оред ва нависед. *Восифӣ*

**ҚАРИБУССИН** *а.* قريب‌السن наздиксол, ҳамсол.

Ҳасан ... бо Муҳаммад бинни Алии Тирмизӣ ва Муҳаммадфазли Балхӣ қарибуссин аст. *Ҷомӣ*

**ҚАРИН** *а.* قرين **1.** наздик; ҳамнишин, ҳамсӯҳбат.

Гул ёри хор гаштаву булбул қарини ишқ,
Онро тағайюре неву инро табаддуле. *Ҳофиз*

Агар дар оташи дӯзах ба дарду ғам қарин бошӣ,
Аз он хуштар, ки бо ноаҳл дар хулди барин бошӣ.
*Исмат*

**2.** ҳамто, монанд, мисл.

Дар доираи мулк туӣ нуқтаи муфрад,
Раҳ нест дар ин доира ҳамтову қаринро. *Муиззӣ*

Ба ёди зулфи рухат рӯзи ман қарини шаб аст,
Бад-он худой, ки лайл офаридаасту наҳор.
*Шоҳин*

◇ **қарин будан** насиб шудан, баҳра доштан.

Аз бахт шаҳодатат қарин бод!
Ҷои ту биҳишти анбарин бод! *Шоҳин*

**ҚАРИНА** I *а.* قرينه **1.** *муаннаси* **қарин.**

Ба мулки оина гардидаам қаламрави об,
Наёфтам ба ҷуз аз худ касе қаринаи хеш.
*Шавкат*

**2.** сурат, нақшу нигор.

Дар пайкари боғу нақши девор
Созанд қаринае ба дидор. *Файзӣ*

◇ **қаринаи мақом** муносиби мавқеъ; **қарина доштан** қиёс кардан, мулоҳиза ва муҳокима кардан.

**ҚАРИНА** II *а.* قرينه **1.** далел, бурҳон.

Шеъри ҳиндӣ гуфтани Масъуд, хусус соҳиби девон будани ӯ ба забони ҳиндӣ қаринаи қавист.
*«Хизонаи омира»*

**2.** аломат, нишона.

Қосимбек маҷлиси подшоҳро дарьёфта ва аз қаринаву қиёс сӯҳбатро ғализ дида ба манзили худ рафт. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **қаринаи калом** аз рӯи мазмуни матн, аз рӯи контекст.

**ҚАРИНДОШ** *т.* قرينداش хеш, табор.

Аҳмад ... эшони Манглиро, ки муриди Бобо Яъқуб буд, ... қариндош мегуфт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАРИР** *а.* قریر **1.** хунук, сард.

Барф мебориду борон замҳарир,
Оламе монанди ях баста, қарир. *Румӣ*

**2.** равшан; хушвақт, шодмон, хурсанд.

Аз давлати ту бод қарори дили дастур,
К-аз талъати ту дидаи дастур қарир аст. *Муиззӣ*

Эй хунук чашме, ки ақл асташ амир,
Оқибатбин бошаду хибру қарир. *Румӣ*

**ҚАРИЯ||ҚАРЬЯ||ҚАРИЯТ** *а.* قریه||قریت деҳ, қишлоқ.

Дар навоҳии қарияе, ки ӯ мебуд, шере ба ҳам расида буд, ки одамӣ ва чаҳорпоён, ки дар он ҳаволӣ буд, мекушту мехӯрд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Надида чу рӯбоҳ ҷои дигар,
Ба наздики он қарья карда гузар. *Низомӣ*

Дар поёни кӯҳ қарья бино карданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРИҲА||ҚАРИҲАТ** *а.* قریحه||قریحت мизоҷ, табъ; қудрати табиӣ, истеъдод.

Рӯзе Мавлоно Шамсуддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ аз ҷавдати қариҳаи шоҳзода сухан мегуфт.
*«Равзат-ус-сафо»*

Ӯ ба лутфи табиат ва ҳиддати қариҳат ва камоли фазлу дониш ва вуфури тамизу биниш иштиҳор дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРМАТ** *а.* قرمط лақаби Абӯзарр ном касе, ки мазҳаби қаромитаро буньёд кардааст; ин мазҳаб дар соли 891 милодӣ таъсис шуда, пайравони он бар зидди хилофати араб шӯриш бардошта буданд.

**ҚАРМАТӢ** *а.* قرمطی пайрави мазҳаби Қармат; *ниг.* **Қармат.**

**ҚАРН** I *а.* قرن аср, давр; муддате, ки гоҳо 30 сол ва гоҳо 80-100 солро дар бар мегирифтааст.

Эй гули хушбӯй, агар сад қарн боз ояд баҳор,
Мисли ман дигар набинӣ булбули хушгӯйро.
*Саъдӣ*

Гар биҷӯянд, ба сад қарн наёбанд, Камол,
Булбуле чун ту хушилҳон ба чаманҳои Хуҷанд!
*Камоли Хуҷандӣ*

**қарни комил** даври тамом, асри пурра.

Чу Зулқарнайн то як қарни комил
Нитоҷи фатҳ зад аз теғи ҳомил... *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАРН** II *а.* قرن **1.** шох; зарфе, ки аз шох месозанд; ҷом.

Қарнеро, ки равғани қудс дар вай аст, бар сари ӯ ниҳӣ, равған аз маҳалле саялон намояд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* зулф.

**ҚАР(Р)ОБА** *а.* قرابه **1.** обдон, зарфи об.

Дар чандин мавзеъ дегҳо ва қаробаҳои пур аз оби гарм ва равған ҷӯшонида муҳайё сохтанд.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** шиша, сурохӣ, ҷом.

Агар бинад ба хоб-андар қароба,
Занеро бишканад мехи калоба. *Тайён*

Бигӯй, то як қароба шароб бидиҳанд. *Авфӣ*

Қарробаи ному шишаи нанг
Афтоду шикаст бар сари санг. *Низомӣ*

**ҚАРОБАКАШ** قرابه‌کش шаробхӯр.

Дар аҳди подшоҳи хатобахши ҷурмпӯш
Ҳофиз қаробакаш шуду муфтӣ—пиёлаънӯш. *Ҳофиз*

**ҚАРОБАПАРДОЗ** قرابه‌پرداز *ниг.* **қаробакаш.**

Чун ғунчаи гул қаробапардоз шавад,
Наргис ба ҳавои май қадаҳсоз шавад. *Ҳофиз*

**ҚАРОБАТ** *а.* قرابت **1.** хеш, хешу табор.

Зи хонумону қаробат ба ғурбат афтодам,
Бимондам ин ҷо бе сози баргу ангиштол.
*Абулаббоси Марвазӣ*

**2.** хешӣ, хешию таборӣ; наздикӣ.

Дар замони хулафои банӣ-Аббос марде буд, ки пиру заиф гашта ва бо халифа қаробате дошт.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ҚАРОБИН** *а.* قرابین *ҷ.* **қурбон.**

Тоифае аз раҳҳобин партави эҳтимом бар забҳи қаробин меандозанд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРОБОТ** *а.* قرابات *ҷ.* **қаробат.**

Бандаро хидмати пайвастаи даҳсола нигар,
К-аз қаробот нафуру зи ватан маҳҷур аст. (1)
*Анварӣ*

**ҚАРОВИНА** *а.* قراونه хешовандон; наздикон.

Яке аз қаровина — Солеҳ ном маро шинохта, аз асп фуруд омад ва маро барнишонд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАРОВУЛ** *т.* قراول **1.** посбон, дидбон.

Дигар бор аз тарафи Дарбанд ба қасди қасоси хуни Тутор бо лашкаре тамом дар ҳаракат омад, қаровулон аз вусули ӯ эълом доданд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ва дигар дар саботи аскар дар майдони корзор ҷалодат ва шаҳомати султон ва матонати сараскар ва диловарии амала ва қаровулон шарт аст.
*Аҳмади Дониш*

**2.** мӯҳраи оҳане, ки ба лаби мили милтиқ буда, туфангӣ дар вақти сар додани тир ба он чашм дӯхта нишон мегирад.

Ба лаб қаровули зебош дилнишин холест,
Ки дидбонш аз ӯ чашм барнамедорад. *Калим*

**ҚАРОВУЛБЕГӢ** *т.* قراول‌بگی сардори қаровулҳо; яке аз мансабҳои сипоҳиён дар Бухорои асрҳои охир.

Муқимхоҷаи қаровулбегӣ ном як нафар аз худдомаш як рӯз хизмате мувофиқи маромаш ба ҷо овард. *Садри Зиё*

**ҚАРОВУЛСАВОР** قراول‌سوار посбони савора.

Қаровулсаворони Деҳлӣ-паноҳ,
Ки буданд огаҳ зи сирҳои роҳ... *Ҳотифӣ*

**ҚАРОВУЛХОНА** قراول‌خانه ҷои баланд ба масофаи як фарсанг аз шаҳр, ки посбонон он ҷо дидбонӣ мекарданд ва ҳангоми наздик шудани душман барои огоҳ кардани мардуми шаҳр оташ меафрӯхтанд.

Миёни абрӯяш пур реву ранг аст,
Қаровулхонаи шаҳри Фаранг аст.
*Мӯҳсини Таъсир*

**ҚАРОИН** I *а.* قرائن *ҷ.* **қарина** I.

**ҚАРОИН** II *а.* قرائن||قراين *ҷ.* **қарина** II.

Маликро тарфе аз замоими ахлоқи ӯ ба қароин маълум гашт, дар шиканҷа кашид ва ба анвои уқубат бикушт. (I) *Саъдӣ*

**ҚАРОКӮЛ** *т.* قراكول номи мавзеест дар вилояти Бухоро.

**ҚАРОКӮЛӢ** قراكولى мансуб ба Қарокӯл; **пӯсти қарокӯлӣ** *пӯсти барраи навзоди Қарокӯл.*

Як дона пӯсти барраи кабуди қарокӯлӣ ба дасти худ доштам. *Садри Зиё*

**ҚАРОМИТА** *а.* قرامطه *ҷ.* **қарматӣ.**

Ақидаи қаромита низ маҷмӯи муҳаррамотро ҳалол медоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАРОР** *а.* قرار **1.** ором, осоиш.

Аз ғами ту дар дилам қарор намондаст,
Бо ғами ту дарди беқарор бимонад. *Анварӣ*

Чу гунҷишк дар боз дид аз қафас,
Қарораш набуд андар ӯ як нафас. *Саъдӣ*

**қарор бурдан** беором кардан.

Ҳаваси боди баҳорам ба суви саҳро бурд,
Бод бӯи ту биёварду қарор аз мо бурд. *Ҳофиз*

**2.** оромӣ, оҳистагӣ.

Он мард ба қарор ва таанӣ аз об даромад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** ист, ҷои ист, ҷойгоҳ; ҷой гирифтан.

Бале, онро, ки зиндонист ёраш,
Ба ҷуз зиндон куҷо бошад қарораш?! *Ҷомӣ*

**4.** аҳд, қавл, муоҳида.

Ту гаштӣ аз қарори хеш, лекин
Маро он беқарорӣ барқарор аст. *Ҷомӣ*

**қарор афтодан** қарор шудан, аҳд шудан.

Ба охир ба сулҳ қарор афтод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қарор бастан** аҳд бастан, муоҳида кардан.

Худоро, чун дили решам қароре баста бо зулфат,
Бифармо лаъли нӯшинро, ки ҷонро бар қарор орад. *Ҳофиз*

**5.** низом, тартиб; **қарору мадор** тартибу низом.

Баъд аз чанд гоҳ... муҳиммоти салтанатро қароре ва мадоре пайдо шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**қарор гирифтан** а) ором ёфтан, осудан; истодан.

Саворе, ки бар аспе нишаста бувад, то ба ҷое расад ва он ҷо қарор гирад. *Ибни Сино*

Бар сари кӯи ту, бигзор, қароре гирам,
Умрҳо шуд, ки малулам зи ғами беватанӣ. *Шоҳин*

б) устувор мондан дар ҷое, сахт истодан.

Қарор дар кафи озодагон нагирад мол,
На сабр дар дили ошиқ, на об дар ғирбол. *Саъдӣ*

**қарор додан** аҳд кардан, қавл додан.

Зулфайни сиёҳи ту ба дилдории ушшоқ
Доданд қарореву бибурданд қарорам. *Ҳофиз*

**қарори** *чизе* **додан** чизеро ба як тартибу низом овардан.

То кай нидои ҳодиса даври замон диҳад,
Кас нест дар ҷаҳон, ки қарори ҷаҳон диҳад. *Мушфиқӣ*

**қарор доштан** дар як ҳолату вазъият будан.

Ман ҳам чу ту ишқи ёр дорам,
Бингар, ки чӣ сон қарор дорам. *Шоҳин*

**қарор ёфтан** ором шудан, осоишта будан; ба тартибу низом даромадан.

Аз талъати ту дидан олам қарир бод,
К-аз ханҷари ту арсаи олам қарор ёфт. *Анварӣ*

Ба дидорат чунон бошад шитобам,
Ки як соат қарори тан наёбам. *Фахриддини Гургонӣ*

**қарор кардан** а) истодан, сукунат гирифтан, ҷой гирифтан.

Чун амир Саид вафот ёфт, ҳар кас ҷое қарор карданд; амир Ҳамид аз Бухоро берун омад ва ба Нишобур рафт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Дар бешае, ки мераваму мекунам қарор,
Берун зи қаҳтсол шаванд аҳли он макон. *Сайидо*

б) ором ёфтан, осудан.

На ёр ваъдаи бӯсу канор мекунадам,
На дил ба дидани рӯяш қарор мекунадам. *Хисрави Деҳлавӣ*

в) аҳд кардан, қарор додан.

Қароре кардаам бо майфурӯшон,
Ки рӯзи ғам ба ҷуз соғар нагирам. *Ҳофиз*

◇ **қарори нӯҳӯм манзар** *кинояаз* осмони нӯҳӯм.

Қарори нӯҳӯм манзараш размгоҳ,
Ҳарими шашӯм ғурфааш базмгоҳ. *Хоҷу*

**қарори ҳусн** ҷои зебоӣ, макони латофат, устувории ҳусн.

Дар чашми пурхумори ту пинҳон фусуни сеҳр,
Дар зулфи беқарори ту пайдо қарори ҳусн. *Ҳофиз*

**бар ин қарор** ба ин сон, ба ин тарз.

Ҳусни ту гар ҳам бар ин қарор бимонад,
Қоидаи ишқи ӯ устувор бимонад. *Анварӣ*

**қарору қивом** устуворӣ ва тартибу низом, пойдорӣ.

Замин зи маъдалати ӯст бо қарору қивом. *Убайди Зоконӣ*

**қарор ниҳодан** тасмим гирифтан, аҳд кардан.

То ниҳоят бар он қарор ниҳод,
Ки бибояд шудан, чу кор афтод. *Хисрави Деҳлавӣ*

**хестани қарор** ба низом даромадан, дуруст шудан.

Маро дар хотир афтодаст коре,
К-аз он коре туро хезад қароре. *Ҷомӣ*

**аз қарор мондан** беором шудан.

Ҷону дилаш аз қарор монда,
Сабру хирадаш зи кор монда. *Файзӣ*

**ба як қарор мондан** ба як тартибу равиш будан.

Ҷаҳону ҳар чӣ дар ӯ ҳаст, пойдор намонад,
Биёр бода, ки олам ба як қарор намонад. *Ҳилолӣ*

**бар қарор овардан** ором кардан.

Худоро, чун дили решам қароре баста бо зулфат,
Бифармо лаъли нӯшинро, ки ҷонро бар қарор орад. *Ҳофиз*

**ҚАРОРБАХШ** قراربخش оромидиҳанда, оромбахш.

Ҳазор ҷаҳд бикардам, ки ёри ман бошӣ,
Қарорбахши дили беқарори ман бошӣ. *Ҳофиз*

**ҚАРОРБОДӢ** قراربادى дуои неки «қароратон бод!» гуфтан.

Дар канораш гирифту шодӣ кард,
Сарв бо гул қарорбодӣ кард. *Низомӣ*

**ҚАРОРГОҲ** قرارگاه оромгоҳ; ҷои ист, истгоҳ.

Ғофил манишин, ки роҳ реш аст,
Бигзар, ки қароргоҳ пеш аст! *Ҳилолӣ*

Чу мавҷае, ки ба дарьёи беканор афтад,
Қароргоҳи маро ҳеҷ кас намедонад. *Соиб*

**ҚАРОРӢ** قراری 1. мансуб ба қарор; 2. маъмулӣ, расмӣ; **сими қарорӣ** пули нуқраи роиҷи расмӣ.

Аз дасти шоҳ абри ту сармояе гирифт,
Атрофи хок аз он гуҳари обдор ёфт;
Дар мавсиме, ки аз гули зарду сапед боғ
Сими қарорию зари комилъиёр ёфт. *Анварӣ*

**ҚАРОСУНҚУР** *т.* قراسنقر *ниг.* **қарасунқур.**

**ҚАРПУС** *а.* قرپوس *ниг.* **қарбус.**

**ҚАРРОБА** *а.* قرابه *ниг.* **қар(р)оба.**

**ҚАРТ** قرت худбин, одами паст, қалтабон.

**ҚАРТАБОН** *а.* قرطبان *шакли дигари* **қалтабон.**

**ҚАРЪ** *а.* قرع кӯфтан, задан.

Пас чӣ огоҳӣ, бигӯ, з-он қаръи сахт,
Қ-ӯ кунад дилҳои ошиқ лахт-лахт. *Румӣ*

**ҚАРЬЯ** *а.* قریه *ниг.* **қария.**

**ҚАРҚАФ||ҚАРҚАФА** *а.* قرقف||قرقفه шароб, шароби тунд.

Соқӣ, ту аз он қарқафаи қиссаи Мансур
Пур кун қадаҳи шишаи мо дурдкашонро. *Ғиёсӣ*

**се қарқаф** а) се навъ шароб; б) се китоби динии аҳли насоро (христиёнҳо).

**ҚАРҚАФУЛМАСОҒ** *а.* قرقف المساغ шароби ҳалол.

Ҷони ҳазину ин дили андӯҳгини мо
Хушвақт соз бар қадаҳи қарқафулмасоғ. *Ғиёсӣ*

**ҚАРҚУБӢ||ҚУРҚУБӢ** *а.* قرقوبی порчаи абрешимӣ, ки дар Ироқ мебофтанд.

Зи қарқубӣ ба саҳроҳо фурӯ афганда болишҳо,
Зи бӯқалмун ба водиҳо фурӯ густурда бистарҳо.
*Манучеҳрӣ*

**ҚАРҲА** *а.* قرحه захм, реш.

Дар хилоли ин аҳвол қарҳае бар пушти ҳазрати соҳибқиронӣ падид омад ва мунҷар ба марази саъб гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСАБ** I *а.* قصب *навъе аз матои нафис*; катон; пӯшоквориӣ; либос.

Ё раб! Ту гилам сириштаӣ, ман чӣ кунам?!
Пашми қасабам ту риштаӣ, ман чӣ кунам?!
Ҳар неку баде, ки ояд аз ман ба вуҷуд,
Ту бар сари ман набиштаӣ, ман чӣ кунам?! *Хайём*

Гуфтӣ, ки расан бибур, буридам,
Гуфтӣ, ки қасаб бидар, даридам. *Шоҳин*

◇ **қасаби мисрӣ** а) як навъ катони аълои мисрӣ; б) *киноя аз* барф; в) *киноя аз* шуоъ ва партави офтоб; **қасаби седоманӣ** а) ҷомае, ки домани васеи дароз дорад.

Дар қасаби седоманӣ остине ду барфишон,
Пои тараб сабук барор, аз чӣ зи май гаронсарӣ?
*Хоқонӣ*

б) *киноя аз* дарьёи васеъ; баҳр.

**ҚАСАБ** II *а.* قصب найқалам.

Чу андар гулситон ояд, гулу сарваш суҷуд оранд,
Чу андар найситон ояд, қасаб бар қанд печонад.
*Шамси Табрезӣ*

Айнуннор дар арозии Антокия аст, агар қасабе дар он афкананд, бисӯзад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСАБА** I *а.* قصبه деҳаи калон; шаҳри хурд.

То Шамирон се фарсанг биёбонакест ҳама санглох ва он қасабаи вилояти Торам аст.
*Носири Хисрав*

Қосиде ба қасабаи ӯ фиристода аз кайфияти ҳодиса эълом дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСАБА** II *а.* قصبه най; чизе ки монанди най дароз ва миёнхолӣ бошад; ◇ **қасабаи шуш** найчаҳои шуш.

Қасабаи шуш ҳама аз ғузруф аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚАСАББОФ** قصب‌باف бофандаи қасаб; *ниг.* **қасаб** I.

Ҷомӣ, аз хирқаи пашминаи фақр осудем,
Ҳошалиллаҳ, ки дигар нози қасаббоф кашем. *Ҷомӣ*

**ҚАСАБНИГОР** قصب‌نگار нақшбанд, гулкор, наққош.

Ба имтиҳони нифозаш қасабнигор шавад
Шаби чаҳордаҳ аз акси моҳтоб оташ. *Ломеӣ*

**ҚАСАБПӮШ** قصب‌پوش катонпӯш, хушлибос.

Саду панҷаҳ ғуломони қасабпӯш,
Ҳама дур дар кулоҳу ҳалқа дар гӯш. *Низомӣ*

Қасабпӯш моҳе ба талъат чу рӯз,
Қасаб баста бар моҳи гетифурӯз. *Хоҷу*

**ҚАСАБУССАБАҚ** *а.* قصب السبق мусобиқаи найрабой, бозиест дар байни арабҳо, ки наеро ба замин халонда ва саворон асп тозонда онро аз замин бо найза меканданд; ◇ **қасабуссабақ даррабудан** пешдастӣ кардан, пешқадам шудан.

Ба андак замоне такмили аксари фунун карда, қасабуссабақ аз амсол ва ақрон даррабуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСАМ** *а.* قسم савганд.

Агар ба ҷаврам бароварӣ ҷон в-агар ба теғам бияфканӣ сар,
Қасам ба ҷонат, ки барнадорам сари иродат зи хоки он по. *Ҷомӣ*

**қасам додан** савганд хӯронданн, савганд додан.

Умрест, Сайидо, зи май инкор кардаам,
Соқӣ диҳад қасам ба сари шишаам ҳанӯз. *Сайидо*

◇ **қасам хӯрдан** савганд ба забон овардан.

Ҳазор бор қасам хӯрдаам, ки номи туро
Ба лаб наёрам, аммо қасам ба номи ту буд! *Фасеҳӣ*

**ҚАСАМИЯ** *а.* قسمیه *адш.* навъе аз назм, ки дар он савганд такрор меёбад.

Қасидаест қасамия — дар мадҳу сано, ки ҷамъе хавз карда буданд. *Восифӣ*

**ҚАСВАТ** *а.* قسوت сахтдилӣ, сахтдил будан.

**ҚАСД** *а.* قصد азм, оҳанг, ният.

Ва мар-осмонҳоро ҷунбиш чӣ гуна бояд, то ӯро накӯтар бувад ва низоми хайр ба вай бе он ки дигар бор вайро қасд ва талаб ва ғараз бувад. *Ибни Сино*

Дафтари дониши мо ҷумла бишӯед ба май,
Ки фалак дидаму дар қасди дили доно буд. *Ҳофиз*

**ба қасд** дониста истода, дидаву дониста, амдан.

Чу бар дари ту фитодем, поймол макун,
Қасе ба қасд сафи мӯр зери по накунад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба тариқи қасд** қасдан, дидаву дониста.

Элчӣ коре ба тариқи қасд ва амд накардааст, ки хилофи ҷонсупорӣ ва давлатхоҳӣ бошад.
*Аҳмади Дониш*

**қасд кардан** азм намудан, ният доштан; нияти бад кардан; рехтани хуни касеро ният кардан.

Ҷаллод қасд кард, писар сар сӯи осмон баровард.
*Саъдӣ*

Чун ба ҳадди шабоб расиданд, Исо Яъқубро қасд кардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қасди ҷое кардан** ба сӯи ҷое роҳ пеш гирифтан; ба ҷое рафтанӣ шудан.

Ҳама дар миёни Ромитан ва Баркад роҳ мезаданд ва наздик буд, ки қасди шаҳр кунанд.
*«Таърихи Наршахӣ»*

Қасди мамлакати Қоон карданд, бирафтанд ва муддате карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **қасди сари** *касе* **доштан** ният ва мақсади куштани касе доштан.

Донистам, ки қасди сари ман дорад, аз вай мӯхтариз будам. *Авфӣ*

**ҚАСДАН** *а.* قصداً дидаву дониста; бо қасди бад.

Сулаймонхоҷа қасдан қафаси он ҷонварро дар шаб дар беруни хона ҷо дод. *Садри Зиё*

**ҚАСИБ** *а.* قصیب либоси рангоранг.

Борони мушкбӯй биборид нав ба нав,
В-аз барф баркашид яке хуллаи қасиб. *Рӯдакӣ*

**ҚАСИДА** *а.* قصیده *адш.* яке аз шаклҳои шеър, ки камтар аз понздаҳ байт намебошад ва ҳар ду мисраи байти аввал бо мисраъҳои дуюми байтҳои дигар ҳамқофия меояд; **қасидаи баҳория** қасидае, ки тамоми он ва ё насибаш дар тасвири баҳор гуфта шудааст; **қасидаи мадҳия** қасидае, ки дар мадҳи шахсе гуфта шудааст; **қасидаи фахрия** қасидае, ки тамоми он ва ё насибаш иборат аз баёни сифатҳои худи шоир ва ифтихори ӯ аз илму ҳунараш мебошад; **қасидаи хазония** қасидае, ки тамоми он ва ё насибаш ба тасвири фасли тирамоҳ бахшида шудааст; **қасидаи ҳаҷвия** қасидае, ки дар ҳаҷви касе гуфта шудааст.

**ҚАСИЛ** *а.* قصیل алафи сабз; ҷави навдамидаи норасида.

Бар ҳаво бардошт он банди қасил
Уштури бухтӣ сабук бе қолу қил. *Румӣ*

**ҚАСИМ** *а.* قسیم 1. шарик, ҳиссадор, анбоз.

Аҳмадхон ... гуфт: Агар подшоҳӣ ба дасти ман афтад, ту саҳим ва қасим хоҳӣ буд.
*«Таърихи Фаришта»*

2. қисматкунанда.

Қасими адл Абулқосим, ки аз ақлому аъломаш
Ба девон-дар қазо зояд, ба майдон-дар қадар хезад.
*Муиззӣ*

**ҚАСИР** *а.* قصیر кӯтоҳ, калта, норасо.

Моҳ бо рӯяш сиёҳу мушк бо зулфаш сапед,
Тир бо мижгонш кунду сарв бо қаддаш қасир.
*Ломеӣ*

Илм касир омаду умрат қасир,
Он чӣ зарурист, бад-он шуғл гир! *Ҷомӣ*

**ҚАСОБА** *а.* قصابه матое, ки ба сар мебанданд (махсусан занҳо).

**ҚАСОБАБАНД** قصابه‌بند он кӣ ба сараш қасоба мебандад; *ниг.* **қасоба.**

Ҳама сарвболову гесуканд.
Ҳама парниёнпӯшу қасобабанд. *Шодӣ*

**ҚАСОВАТ** *а.* قساوت дилсахтӣ, сангдилӣ, бераҳмӣ.

Амр кардӣ дар гирифтан сӯи гӯш,
Наҳӣ кардӣ аз қасоват сӯи ҳуш. *Румӣ*

Ҷаноби Муборизӣ кӯдаки ҳафтсолаи ӯро, ки дар қалъа монда, аз ғояти қасовати қалб ба дасти хеш бикӯшт. *«Равзат-ус-сафо»*

Биё, соқӣ, дар ин базми адоват
Бидеҳ ҷоме, бишӯӣ аз дил қасоват. *Нозим*

**ҚАСОИД** *а.* قصاید *ҷ.* **қасида.**

Мавлоно Алии Яздӣ мусаннафоти касир ва девони ғазалу қасоиди бешумор низ дорад.
*«Таърихи Сайидроқим»*

То рӯзе ин байтро дар қасоиди Саъдии Шерозӣ ёфтам. *Аҳмади Дониш*

**ҚАСОМА** *а.* قسامه савганд додани мардум дар бораи номаълум будани қотил ва ин иборат аз он аст, ки вақте ки дар деҳе касе кушта шавад ва қотил номаълум бошад, панҷоҳ нафар аз сокинони деҳ бояд савганд хӯранд, ки қотил ба онҳо маълум нест.

Бино бар он ки қотил маълум набуд, [Мӯсо] ҳукм ба қасома фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСОРАТ** *а.* قصارت *ниг.* қисорат.

**ҚАСОС** I *а.* قصاص ҷазо, муҷозот, интиқом.

Бозуи ҳаҷрат қавӣ дар куштани бечорагон,
Чун қасос афзун кунад, одат шавад ҷаллодро.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАСОС** II *а.* قصاص *аслаш* **қисос.**

**ҚАСР** I *а.* قسر ҷабр, ба зӯрӣ ба коре водор кардан.

Ҷунбиши ҷисмҳо се гуна бувад: яке ба араз бувад ва яке ба қаср ва яке ба табъ. *Ибни Сино*

**ҚАСР** II *а.* قصر кох, сарой, кӯшк.

Бинои сад ҳазорон қасру айвон
Ниҳод аз дурри софу лаълу марҷон. *Бадри Чочӣ*

... Замоне ки дар қасри ноустувори ҳаёти Ҳумоюнмирзо қусур роҳ ёфт, бинои бемадори давлаташ рӯй дар инҳидом овард. *«Таърихи Сайидроқим»*

**қасри биҳишт** кохи зебо, ороста ва пурнақшу нигори мавҳуми биҳиштӣ.

Хонае дид ҳамчу қасри биҳишт,
Пасу пешаш бутони ҳурсиришт. *Ҷомӣ*

**қасри зарнигор** кохи зебо, кохи тиллокорӣ.

Бувад занҷирҳо бар дар зи чини ҷабҳаи ҳоҷиб,
Зи қасри зарнигори шоҳ маъвои гадо беҳтар.
*Сайидо*

**қасри мушаббак** қасре, ки шифташ сӯрохҳо дорад.

Чархи муқарнасниҳод қасри мушаббак шавад,
Чун зи кушоди ту рафт чӯбаи тир аз камон.
*Хоқонӣ*

**қасри Ширин** а) дар афсонаи «Хисраву Ширин» қасрест, ки Ширин сохта буд.

Аз ҳуҷуми нозанинон қасри Ширин гашт шаҳр,
Ғайрати хуршеду моҳу рашки Парвин гашт шаҳр.
*Сайидо*

б) номи шаҳрест дар Эрон, дар ғарби Кирмоншоҳ; ◇ **қасри амал** хаёли хом, умедҳои дуру дароз ва бепоён.

Биё, ки қасри амал сахт сустбунёд аст,
Биёр бода, ки айёми умр бар бод аст. *Ҳофиз*

**қасри гардун** *киноя аз* осмон.

Расонида бар қасри гардун каманд,
Сари нашъаи хоксорӣ баланд. *Бедил*

**қасри димоғ** қувваи мудрика, қувваи андеша ва тафаккур, қувваи идрок, ақл ва зеҳн.

Аз қасри димоғ кун қиёсаш,
Бар курсии дида неҳ асосаш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**қасри дувоздаҳдарӣ** осмони ҳаштӯм ба эътибори дувоздаҳ бурҷ.

Ҳар сари маҳ ба бурҷи нав баччаи нав бароварад,
Яксара бурҷи ӯ шавад қасри дувоздаҳдарӣ. *Хоқонӣ*

**қасри зумуррадӣ** *киноя аз* осмон.

Алассабоҳ, нигори ховарӣ сар аз даричаи қасри зумуррадӣ бароварад. *«Таърихи Фаришта»*

**қасри иҷобат** даргоҳи қабул; масҷид; Каъба.

Ба қасри иҷобат гарам роҳ нест,
Каманди дами айш кӯтоҳ нест. *Бедил*

**қасри муҳанно** осоишгоҳ.

Буньёди умр бар яху ман бар асоси умр
Рӯзе ҳазор қасри муҳанно бароварам. *Хоқонӣ*

**қасри фирдавс** *киноя аз* биҳишт.

Қасри фирдавс ба подоши амал мебахшанд,
Мо, ки риндему гадо, дайри муғон моро бас.
*Ҳофиз*

**қасри хубоб** тангӣ; хонаи танг, тангно.

Ба ҳеҷ дилшудае кор танг нагирифтам,
Чаро сипеҳр ба қасри хубоб кард маро? *Соиб*

**қасри ҳур** *д.* қасри биҳишт, ки гӯё дар он ҳуриён мебошанд.

Боғи биҳишту сояи тубию қасри ҳур
Бо хоки кӯи дӯст баробар намекунам. *Ҳофиз*

**қасри ҳурулъин** *д.* қасри ҳуриёни *шаҳлочашм — бошандагони* биҳишт.

Шаби реҳлат ҳам аз бистар равам то қасри ҳурулъин,
Агар дар вақти ҷон додан ту бошӣ шамъи болинам.
*Ҳофиз*

**қасри ҷабарут** а) мақоми баланд ва бузург; б) *киноя аз* осмон.

Қасри ҷабарут — ошьёнаш,
Боми малакут — остонаш! *Файзӣ*

**баланд шудани қасри маонӣ** *киноя аз* гуфта шудани мазмунҳои олӣ.

Бедил, аз фитрати мо қасри маонист баланд,
Поя дорад сухан аз курсии андешаи мо. *Бедил*

**ҚАСР** III *а.* قصر кӯтоҳӣ, норасоӣ.

**ҚАСРАН** *а.* قسراً ҷабран, бо зӯру фишор.

Қаҳран ва қасран шаҳрро мафтӯҳ гардониданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАСРӢ** *а.* قسری ҷабрӣ, маҷбурӣ.

Муҳаббат ваҳдатест ҷибиллии табиӣ ва адолат ваҳдати қаҳрии қасрӣ. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҚАССОБ** *а.* قصاب **1.** кушандаи гӯсфанду гов; гӯштфурӯш

Саъдиё, гӯсфанди қурбонӣ
Ба кӣ нолад зи дасти қассобаш! *Саъдӣ*

Ҳазору понсаду панҷоҳу се нафарро як қассоб гӯшт медиҳад. *Аҳмади Дониш*

**2.** тахаллуси шоирест Кошонӣ, ки номаш Саид аст (асрҳои XVII—XVIII); ◇ **дар як паҳлу ду қассоб доштан** *киноя аз* ду ошиқ доштани як маъшуқа, ки рақиби ҳамдигаранд.

Туро паҳлуи фарбеҳ нест ноёб,
Ки дорӣ дар яке паҳлу ду қассоб. *Низомӣ*

**ҚАССОБШИКАН** قصابشکن як фан ва ё усули гуштигирӣ.

**ҚАССОБӢ** قصابی кор ва амали қассоб.

Рӯзе ҳангоми убур ба сари дӯкони қассобӣ дунбаи бузурги гӯсфанд овехта диданд. *Садри Зиё*

**ҚАССОМ** *а.* قسام **1.** қисматкунанда, тақсимкунанда, бахшкунанда.

Олати таъну зарб аз тиру камон ва синон, гурзу ханҷар ва сипару зиреҳи бисьёр бар аҷнод қисмат ёфт, ба мартабае, ки қассом ба сутӯҳ омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *д. киноя аз* худо, ки тақсимкунандаи ризқ ва дигар феълу атвор дар азал аст.

Чун ки қассом ӯст, куфр омад гила,
Сабр бояд, сабр мифтоҳуссила. *Румӣ*

**қассоми фитрат** *киноя аз* худо, ки гӯе хислатҳои инсонро муайян мекунад.

Ҳар кас аз қассоми фитрат қисмати худ ёфтанд.
*Ҷомӣ*

**ҚАССОР** *а.* قصار шустагар, гозур, ҷомашӯӣ.

Рӯзи давлат бародари бахт аст
Чун руфӯгар писар(ъ)ам(м)и қассор. *Хоқонӣ*

**ҚАССОС** *а.* قصاص қиссахон, афсонагӯӣ.

Гуфт: Эй қассос, дар шаҳри шумо
Қист чобуктар дар ин фанни ваға? *Румӣ*

**ҚАСҚИЛДОҚ||ҚАШҚАЛДОҚ** *т.* قسقلداق||قشقلداق як навъ паррандаи ботлоқӣ.

Сурини лоғари ӯ шуд насибаи Шоҳин,
Басе, ки тӯъмаи боз аст рони қасқилдоқ. *Шоҳин*

Мискин дили ман ба зулфи ту гашта асир,
З-ин сон, ки кунад ба чанги қуш қашқалдоқ.
*Шоҳин*

**ҚАТ(Т)** *а.* قط буридани чизи сахт; **қалам қат задан** (ё **кардан**) нӯги қаламро буридан, қаламро ба навиштан тайёр кардан.

Нахуст пири харобот чун қалам қат зад,
Бароти рӯзии мо бар лаби пиёла навишт. *Соиб*

Ҷои нохун теғ сар мезад зи ангуштони мо,
Чун қалам дар васфи мижгони ту мекардем қат.
*Муниҷ*

**ҚАТАРОТ** *а.* قطرات *ҷ.* қатра.

Он бухор қатарот шавад. (1) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚАТЕЪ** *а.* قطیع бурида, қатъ кардашуда.

Зарра-зарра ба сари теғи фано бод қатеъ,
Дар дили Бадр агар мори ту гирад нуқсон. *Бадри Чочӣ*

**ҚАТЗАН** قطزن устухонпорае, ки дар вақти буридани нӯги найқалам дар зераш мениҳоданд; қаламқат.

Захме, ки ёр бар дили ағьёр мезанад,
Чун қатзан ояд он ҳама бар устухони ман. *Ваҳид*

**ҚАТИБ** *а.* قتیب полон, тӯқум.

Қатиб дар луғати араб иборат аз полон бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАТИЛ** *а.* قتیل мақтул, кушташуда.

Ҳама хастанд ёри Азроил,
Қотил эшону ҷумла халқ қатил. *Саноӣ*
Сарангуштони соҳибдилфиребаш
На дар ҳинно, ки дар хуни қатил аст. *Саъдӣ*

**ҚАТИФ||ҚАТИФА** *а.* قطیف||قطیفه лунгӣ; ридо, порчаи сафеде, ки ба китф мегиранд.

Ҳар [яке] лунге барбаста ва мӯйҳо фуру гузошта ... ва қатифе чунонки ҳиндувон бар миён зада. *Носири Хисрав*

**ҚАТИҚ** *т.* قتق 1. хуриш; 2. ҷурғот, мост.

Эй ришта, бидон, ки домани тар дорӣ,
Аз ин қатиқи ғураки дархур дорӣ. *Абӯисҳоқи Атъима*

**ҚАТЛ** *а.* قتل куштан.

Эшонро ба қатл бурданд. *Авфӣ*
Гудозад хуни гармам, Сайидо, мижгони хубонро,
Ба қатли ман чу барги бед меларзанд ханҷарҳо. *Сайидо*

**қатли ом** куштори умумии халқ, кушокушӣ, қир кардан.

Чаҳоршанбаи ҳафтӯми сафар ибтидои ғорат ва қатли ом буд ва лашкар ба як дари шаҳр рафтанд ва тару хушк месӯхтанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚАТО** *а.* قطا *ниг.* сангхор.

Канизакон ба гирди ӯ кашида саф
Зи куркию наомаву қатои ӯ. *Манучеҳрӣ*
Бонги худҳуд гар биёмӯзад қато,
Рози худҳуд куву пайғоми сабо?! *Румӣ*

**ҚАТОИФ** *а.* قطائف||قطایف *ҷамъ* 1. *ҷ.* қатиф||қатифа; 2. навъе аз ҳалво ва шириниҳо.

Назъӣ фарзандон бари он бовафо
Чун қатоиф пеши шайхи бенаво. *Румӣ*
Ба қатоиф натавон гуфт, ки ӯ дӯшобест,
Ту паси парда чӣ донӣ, ки кӣ хуб асту кӣ зишт? *Абӯисҳоқи Атъима*

**ҚАТОР||ҚИТОР||ҚАТОРА** *а.* قطار||قطاره саф, радиф.

Қатори уштуреро бор барбаст,
Чу панҷ ангушт дар таъини як даст. *Мулҳам*
Магас афганда буд як сӯӣ чун шӯр,
Сӯи дигар қатора лашкари мӯр. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАТОРИҚ** *а.* قطاریق хаёҳуи ҷанг.

Рафт як сӯфӣ ба лашкар дар ғазо,
Ногаҳон омад қатoрики вағо. *Румӣ*

**ҚАТОЪ** *а.* قطاع паррандае, ки аз як муҳити ҳаво ба муҳити дигари ҳаво парида мекӯчад, паррандаи кӯчанда.

**ҚАТРА** *а.* قطره 1. чакра, рашҳа.

Зи ҷайби пераҳан андоми нозанин бинаш,
Чунонки аз танаи шиша қатраҳои гулоб. *Камоли Хуҷандӣ*

2. доруи обакӣ, доруи чакра; даво, дармон.

Дар гӯши кӣ нола мерасонӣ,
Дар гӯши кӣ қатра мечаконӣ? *Хисрави Деҳлавӣ*

**қатраи амтор** чакраҳои борон.

Он доираҳо бингар андар шамари об,
Ҳар гаҳ ки дар он об чакад қатраи амтор. *Манучеҳрӣ*

**қатраи нозилшуда** *киноя аз* борон.

Бувад ду қатраи нозилшуда зи файзи саҳоб,
Ки кард ин ба масал дурри ноб, он — жола*.

**қатраи об** а) чакраи об.

То сармои вай бар перомуни кӯза расад, ҷумлаи қатраҳои об бар канорҳо гирд оянд. *Ибни Сино*

б) *маҷ.* нутфа.

Қатраи обе, ки тани мардум аст,
Дар дили он қатра ҷаҳоне гум аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

в) *маҷ.* шамшер; пайкони тир ва аслиҳаи сайқальёфта; ◇ **қатраи зард** *киноя аз* офтоб; **қатра-қатра** андак-андак, кам-кам.

Чашме, ки ба чашми ту ситезад,
Хун гардаду қатра-қатра резад. *Шоҳин*
Андак-андак илм ёбад нафс, чун олӣ бувад,
Қатра-қатра ҷамъ гардад в-он гаҳе дарьё шавад. *Носири Хисрав*

**қатрае аз дарьё** андаке аз бисьёр; **қатра афшондан** (ё **фишондан**) *ниг.* **қатра задан; қатра бардоштан** *ниг.* **қатра задан.**

Гирьяро роҳи бару буми талаб дар пеш аст,
Қатра бардошта, андози давидан дорад. *Зуҳурӣ*

**қатра задан** тез рафтан, давидан; шитофтан.

Ҳоким аз роҳи дарьё ҷониби Ҳарамайни Шарифайн қатра зад. *«Хизонаи омира»*
Дар он мақом, ки ман қатра мезанам, Соиб,
Ғубори ҳастии кавнайн гарди попӯш аст. *Соиб*

**қатра кардан** *ниг.* **қатра задан.**

Ҳар тараф бисьёр кардам қатра дар роҳи талаб,
Лекин аз дарьё надидам баҳра ҷуз селоб кам. *Туғро*

**қатра кашидан** *ниг.* **қатра задан.**

Нест осон панҷа бо ишқи қавибозу задан,
Қатрае дар зери бори баҳр мебояд кашид. *Соиб*

**қатра фишондан** *ниг.* **қатра афшондан; қатра ба дарьё бурдан** чизеро ба ҷое бурдан, ки дар он ҷо фаровон аст; назири зира ба Кирмон бурдан.

Гуфтам бад-ӯ, к-Ибни Ямин ҷон тӯҳфа меорад ба ту,
Хандиду гуфт: Аз бехудӣ қатра ба дарьё мебарад. *Ибни Ямин*

**қатра ба** (*ё* **сӯи**) **Уммон бурдан** *ниг.* **қатра ба дарьё бурдан.**

*Ҳаббаеро ҷониби кон чун барам,*
*Қатраеро сӯи Уммон чун барам? Румӣ*

**ҚАТРАДУЗД** قطره‌دزد *киноя аз* абр.

Чу дарьё чаро тарсам аз қатрадузд,
Ки абрам диҳад беш аз он дастмузд. *Низомӣ*

**ҚАТРАЗАН** قطره‌زن **1.** даванда, тез раванда.

Дев дар он ҷо ба ҷӯш, вахшу сабӯъ дар хурӯш,
Ман чу ба боғи вухуш қатразану раҳсипар. *Хотиф*

**2.** *киноя аз* харзагард ва тангзарф, ки ба ҷое ва ба коре қарор намегирад; **3.** *маҷ.* шотир, пайк.

**ҚАТРАЗАРФ** قطره‌ظرف **1.** камзарф, он чи ки зарфияташ кам аст; **2,** *маҷ.* харзагард, тангзарф; камҳавсала; холӣ аз ақлу илм.

Қатразарфон, ки зи андозаи худ берунанд,
Чун ҳубоб аз сари бемағз ғуруре доранд. *Иззат*

**ҚАТРАФИШОН** قطره‌فشان: **қатрафишон шудан** тез рафтан, давидан; шитофтан.

Ба роҳи дӯст чу Солик шудем қатрафишон,
Нишони обила дар роҳи ҷустуҷӯ шустам. *Солик*

**ҚАТРОН** *а.* قطران **1.** моддаи равғанмонанди сиёҳ, ки аз чӯби дарахти аръар, санавбар ва ғ. мегиранд ва шутурони хоришдорро бо он муолиҷа мекунанд.

Ба рӯзи офтоби гарм изоре баста буд ва ба дасти хеш уштури садақотро қатрон ҳамемолид. *«Таърихи Табарӣ»*

Шуд он замона, ки рӯяш ба сони дебо буд,
Шуд он замона, ки мӯяш ба ранги қатрон буд. *Рӯдакӣ*

**2.** *киноя аз* ранги сиёҳ, сиёҳӣ.

Зи қатрони шабу кофури рӯзам ҳосил ин омад,
К-аз онам дида кофур асту з-инам хона қатронӣ. *Хоқонӣ*

**3.** номи шоири асри XI ибни Мансури Тирмизист, ки дар Табрез рӯзгор гузаронидааст; ◇ **қатрон кардан** асари чизеро (ҳамчун чирк ва доғеро) аз байн бурдан.

**ҚАТРОНӢ** قطرانی **1.** мансуб ба қатрон; **2.** сиёҳ.

Зи қатрони шабу кофури рӯзам ҳосил ин омад,
К-аз онам дида кофур асту з-инам хона қатронӣ. *Хоқонӣ*

**3.** як навъ сиккаи замони кадим, як хел тангаи қадим.

**ҚАТРОНҚАБО** قطرانقبا сиёҳҷома, сиёҳпӯш.

Бафчиёне чу зангиёни сиёҳ,
Ҳама қатронқабову қиркулоҳ. *Низомӣ*

**ҚАТТ** *а.* قط *ниг.* қат.

**ҚАТТОЛ** *а.* قتال он кӣ мардуми бисьёре куштааст; хунхор.

Чаҳор марди қаттол дар ҳар гӯшаи хайма нишонда. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Мечакад шир хануз аз лаби ҳамчун шакараш,
Гарчи дар ишвагарӣ ҳар мижааш қаттолест. *Ҳофиз*

**ҚАТТОЛВАЗЪ** قتال‌وضع бераҳм, сангдил.

**ҚАТТОЪ** *а.* قطاع **1.** буранда; **2.** роҳзан, дузди роҳи корвон.

Бо чунин табъу дил ой суви қаттоони роҳ,
Тоҷири тарсандаро андар чунин ғавғо чӣ кор? *Шамси Табрезӣ*

**ҚАТУЛ** *а.* قتول кушанда, қатлкунанда.

В-он заҳри қатул ангубин гардад,
В-он хори халанда чун саман гардад. *Шамси Табрезӣ*

**ҚАТЪ** *а.* قطع **1.** буридан; кандан; кӯтоҳ кардан.

Ба теғе қатъ бод он дасти кӯтоҳ,
Ки сарпанҷа занад бо панҷаи моҳ. *Ҷомӣ*

**2.** буридаи коғаз ба андозаи муайяне, мас. 'қатъи девонӣ', 'қатъи баъзӣ', 'қатъи меҳробӣ'; **3.** рафтан, роҳ паймудан, тай кардан, аз ҷое гузаштан.

Дило, қатъи биёбони ҷунун чандин хатар дорад,
Сафар камкардаро з-ин раҳ ҳазар бисьёр боистӣ. *Мушфиқӣ*

**қатъи манзил** (*ё* **манзилҳо, манозил**) сафар кардан, роҳ тай кардан, манзил ба манзил рафтан, манзил буридан.

Дили бедор мебояд дар ин водӣ, таваҷҷӯҳ кун,
Ки ман бо пои хоболуда кардам қатъи манзилҳо. *Соиб*

Ҷавонмардон ба кашфи олами дил
Хабар доданд аз қатъи манозил. *Бадрӣ*

**қатъи мафовизу масолик тай** кардани роҳи бисьёр.

Баъд аз қатъи мафовизу масолик ба Миср расид. *«Равзат-ус-сафо»*

**қатъи фарсанг** роҳ рафтан, паймудани роҳ, тай кардани масофат.

Ҳар нафас як манзил аз умр асту дар роҳи фироқ
Умр рафту эҳтимоли қатъи як фарсанг нест. *Мушфиқӣ*

**қатъ кардани роҳ** *киноя аз* тай кардани масофа.

...Варна якмоқа роҳ дар як он
Қатъ кардан бурун бувад з-имкон. *Ҷомӣ*

◇ **қатъи назар** чашм кандан, нигоҳ накардан.

Қатъи назар зи рӯи ту бисьёр мушкил аст,
Гирьён чу абр боядам аз гулситон гузашт. *Шавкат*

**қатъи назар кардан** а) нигоҳ накардан, чашм кандан.

Ёр гуфт: Аз мо макун қатъи назар. Гуфтам: Ба чашм!
Гуфт: Қатъан ҳам мабин сӯи дигар. Гуфтам: Ба чашм! *Ҳилолӣ*

б) илтифот ва меҳрубонӣ накардан; ба назари эътибор нагирифтан.

Чун задӣ захм, аз ин хаста макун қатъи назар!
Марҳами лутф бинеҳ, бар мани маҳҷур нигар! *Шоҳин*

**қатъи раҳим** тарки хешовандӣ, буридани алоқа аз хешу табор.

Чун набувад хешро диёнату тақво,
Қатъи раҳим беҳтар аз мувaддати қурбо. *Саъдӣ*

**қатъи тариқ** роҳзанӣ, дуздӣ дар роҳи корвонгард, задани роҳи корвон.

Бо айёрон ба қатъи тариқ машғул шуд. *Авфӣ*

**қатъи умури мулк** идора кардани корҳои давлатӣ, ҳал кардани корҳои омма ва мулк.

Дар маъракаи диловарӣ — шер,
Дар қатъи умури мулк — шамшер! *Ҳотифӣ*

**қатъи хеш** а) раҳоӣ аз нафс; б) ба нестӣ гузаштан.

Қатъи хеш аст он чӣ дар пеш аст,
Қадами шамъ бар сари хеш аст. *Бедил*

**қатъи ҳаёт** марг, вафот, мурдан.

Якеро муждадеҳ хоб аз нaҷоташ,
Якеро мухбир аз қатъи ҳаёташ. *Ҷомӣ*

Қомати хамшуда бар қатъи ҳаёт аст далел,
Сақфи кошона агар бишканад, устун резад. *Шоҳин*

**қатъу фасл** ҳал кардан, дуруст кардан.

Дигар даъвӣ, ки миёни ду муғул бошад ё миёни як муғул ва як мусулмон ва дигар қазоё, ки қатъу фасли он мушкил бошад, фармудем. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**қатъ кардан** (*ё* **намудан**) а) нест кардан, куштан.

Амир авлоду асҳоб ва зуррияти ӯро қатъ кард. *Аҳмади Дониш*

б) ҳал кардан, файсала додан.

Шоҳзода ... баъзе вақоеъ, ки ба тадохули вазиру қозӣ ба қатъ нарасида, ба ҳукми падар қатъ менамуда. *Аҳмади Дониш*

**қатъи болу пар кардан** *киноя аз* нотавон гардонидан, оҷиз намудан.

Ман он сайдам, ки хотирҷӯши сайёд месозам,
Қафас кай метавонад кард қатъи болу пар аз ман. *Сайидо*

**қатъи риштаи тадбир кардан** вайронкорӣ кардан, нақшаву тадбиреро вайрон намудан.

Тақдир қатъи риштаи тадбир мекунад,
Тадбири содалавҳ чӣ тақдир мекунад? *Соиб*

**қатъи тааллуқ кардан** аз дилбастагии ҳама (ғайр аз худо) худдорӣ кардан.

Ҳар қадар қатъи тааллуқ кард, аз ҳастӣ нараст,
Ҳам шуд аз бори гарони қабза пайкар теғро. *Савдо*

**ба қатъ расидан** ҳал шудан, файсала ёфтан.

**ҚАТЪАН** *а.* قطعاً ҳаргиз, асло, ҳеҷ; тамоман.

Ҳарчанд фарьёд кард, қатъан қабул накарданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Метавонам зи хеш қатъи умед,
В-аз ту қатъан наметавонам кард. *Ҷомӣ*

**ҚАТЪИЯТ** *а.* قطعيت буридагӣ, ҷудоӣ.

Сухани дурушт сабаби қатъият аст ва нармӣ ва мулоимат василаи мавaддату васлат. *«Ахлоқи Мӯҳсинӣ»*

**ҚАТЪО** *а.* قطعا *ниг.* **қатъан.**

Гар теғ занад душману в-ар таъна занад дӯст,
Қатъ аз туву савдои ту қатъо натавон кард. *Камоли Хуҷандӣ*

Агар ҳар дам занӣ сад теғ бар мо,
Буридан аз ту натвонем қатъо. *Ҷомӣ*

**ҚАТӮЪ** *а.* قطوع бурранда, тез.

Сӯҳбате бошад чу шамшери қатӯъ,
Ҳамчу дай дар бӯстону дар зурӯъ. *Румӣ*

**ҚАФАС** *а.* قفس||قفص хоначае, ки аз чӯбу химча, сим ва ресмон бофта шудааст ва дар он парандагону ҳайвонҳоро нигоҳ медоранд.

Чу ояд аз қафас мурғе ба парвоз,
Дигар мушкил бувад оварданаш боз. *Ҷомӣ*

Ба худ афғонкунон мегуфт дар кунҷи қафас булбул:
Фаромӯш он қадар рафтам, ки аз ёди чаман рафтам. *Сайидо*

◇ **ин қафас** *киноя аз* ҷои танг (дар байти зерин — киноя аз Шероз).

Ҳайф аст булбуле чу ман акнун дар ин қафас,
Бо ин лисони азб, ки хомуш чу савсанам. *Ҳофиз*

**қафаси ранг** *киноя аз* ҳавову ҳаваси дуньёӣ.

Дар доми ҳавас қайди алоиқ зи хирад нест,
Эй тоири нав, аз қафаси ранг бурун о! *Акмал*

**қафаси симобӣ** *киноя аз* фалак, осмон; **қафаси сина** сандуқи сина, қисми дохилии сина.

Дил дар қафаси сина кунад сайри гулистон,
Ҳон, мурғи чаман, шавқ кам аз болу паре нест. *Махфӣ*

**(ин) қафаси танг** *киноя аз* ҷасади одамӣ.

Пеш аз ин, к-ин қафаси танг ҳам даршиканад,
Фикри болею саранҷоми паре бояд кард. *Соиб*

**қафаси хок** *киноя аз* замин; дуньё, ҷаҳон.

Мурғсон аз қафаси хок ҳавоӣ гаштам,
Ба умеде, ки магар сайд кунад шаҳбозам. *Ҳофиз*

**қафаси ҳодиса** ғаму кулфати дуньё.

Мушфиқӣ, роҳи чаман гир, ки мурғони ҳазин
Ҷуз ба боғ аз қафаси ҳодиса нагрехтаанд. *Мушфиқӣ*

**ҚАФАСА** *а.* قفسه *ниг.* **қафас; қафасаи манор** ҷои болои манора, ки муаззин дар он истода азон мегӯяд.

**ҚАФАСАМАНОР** قفسه‌منار *ниг.* **қафаса (қафасаи манор).**

**ҚАФАСЗОР** قفس‌زار пурқафас, ҷое, ки қафас бисьёр аст; *киноя аз* ҷои пур дому тала.

Ба саҳро дода сар ҷӯши ҷунун занҷирхоёнро,
Қафасзорест ҳар ҷо дидаӣ з-ин пеш саҳрое. *Волеҳи Ҳаравӣ*

**ҚАФАССОЗ** قفس‌ساز қафасбоф, касе ки қафас месозад.

**ҚАФИЗ** *а.* قفيز паймона, зарфи ғаллапаймоӣ.

Доро ... расули дигар ба Искандар фиристод, бо расул чавгоне ва гӯе ва як қафиз кунҷид бифиристод. *«Таърихи Табарӣ»*

Пеш аз ин дар мамолик авзони зар ва бор ва газ ва паймона ва қафизу тағор мухталиф буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

◇ **пур омадани қафиз** *киноя аз* тоқ шудани тоқат, намондани сабр.

Бад-ин кор бигзашт як ҳафта низ,
Ҷаҳонро пур омад зи ҷоду қафиз. *Фирдавсӣ*

Зи пандат набуд ҳеҷ монанд низ
Ва лекин маро худ пур омад қафиз. *Фирдавсӣ*

**сар омадани қафиз** *киноя аз* ба охир расидани умр, мурдан.

Шаҳаншоҳро чун сар омад қафиз,
Дили род Фаррух табаҳ гашт низ. *Фирдавсӣ*

**ҚАФО** *а.* قفا **1.** пушт, дунбол, ақиб, пас.

Бад-он сарҳад, ки хуршеди ҷаҳонтоб
Баромад аз қафои кӯҳи симоб ... *Мулҳам*

**аз** (*ё* **дар) қафои** *касе* **афтодан** касеро таъқиб кардан, ба қасди касе шудан.

Маро ба меҳри ту то ҳаст рӯй, соясифат
Рақиби рӯсияҳ афтода дар қафои ман аст. *Ҷомӣ*

**ба қафо нигаристан** ба паси худ нигоҳ кардан, ба ақиб рӯ гардондан.

Ту ба ҷаврам зи дари хеш ҳамеронию ман
Меравам, аз сари ҳасрат ба қафо менигарам. *Исмат*

**дар қафои** *касе* **афтодан** *ниг.* **аз қафои** *касе* **афтодан;**
**2.** паси гардан, китф, дӯш.

Пили ваҳшӣ мар-он пили муалламро ром шавад, пас пилбон бар қафои ӯ нишинад. *Авфӣ*

**3.** силӣ, шаппотие, ки ба пушти гардан мезананд.

Хоса он силӣ, ки аз дасти ту аст,
Ҳам қафо, ҳам силиаш масти ту аст. *Румӣ*

Он чунон рав, ки ба гардат нарасад барқ, ки ман
Рӯ ба дунбол накардам, ки қафое нарасид. *Соиб*

**4.** *маҷ.* ҷавр, ситам, ҷавру ҷафо.

Шайх ... гуфт: Шуморо дар Деҳлӣ бояд буд ва қафову ҷафои мардум бояд кашид. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **қафои фалак** ҳаводиси рӯзгор; носозгории замон; **қафо гирифтан** аз паси касе рафтан, аз дунбол рафтан.

Бар вай ҳама кас қафо гирифтанд,
Дар манзили хеш ҷо гирифтанд. *Шоҳин*

**қафо додан** ба ғалат андохтан, бозӣ додан.

Туғлуқшоҳ ... шайхро қафо дода маҳбус сохт. *«Таърихи Фаришта»*

**қафо задан** пушти по задан, пас задан.

Сари кӯяш ҳавас дорӣ, ҳавасро пушти пое зан,
Дар ин андеша якрӯ шав, ду оламро қафое зан. *Салмони Соваҷӣ*

**қафо хоридан** а) ба ҳайрат афтодан; б) шарманда шудан.

Ба остони ту даъвии арш ҳам паст аст,
Ба нохуни маҳи нав, чарх, гӯ: Қафо мехор. *Зуҳурӣ*

**қафо хӯрдан** шаттаю шаллоқ хӯрдан, шаппотӣ хӯрдан, мушти бунигарданӣ хӯрдан.

Дар хиҷолат зи сарзаниш кардан —
Захми ину қафои он хӯрдан. *Низомӣ*

Қафо хӯрдӣ аз дасти ёрони хеш,
Чу мисмор пешонӣ оварда пеш. *Саъдӣ*

**ҚАФОГИР** قفا گیر *киноя аз* додхоҳ ва мазлум, ситамдида.

Зи сӯзи синаи пирон битарсед,
Ба маҳшар аз қафогирон битарсед. *Низорӣ*

**ҚАФОГОҲ** قفا گاه пушти сар.

Пушт чу кемухт сазои дурафш,
Чарми қафогоҳ — сазовори кафш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАФОХОРА** قفاخواره шаттахӯр, он кӣ бисьёр шаттаю шаллоқ мехӯрад.

Ринди қафохора, ки боло расид,
Ҳам зи қафохорагӣ он ҷо расид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚАФОХОРАГӢ** قفاخوارگی шаттахӯрӣ, шаппотӣ хӯрдан, калтак хӯрдан.

**ҚАФОХӮРДА** قفاخورده шатта хӯрдагӣ, шаллоқхӯрда, калтакхӯрда.

Яке носазо гуфт дар вақти ҷанг,
Гиребон дариданд вайро ба ҷанг;
Қафохӯрда урьёну гирьён нишаст,
Ҷаҳондидае гуфташ: Эй худпараст! ... *Саъдӣ*

**ҚАФР** I *а.* قفر нони бе нонхӯриш, хӯроки холӣ.

В-ар чу Юсуф чоҳу зиндонам кунӣ,
В-ар зи қафрам Исию Марьям кунӣ. *Румӣ*

**ҚАФР** II *а.* قفر биёбони бесокин, биёбони холӣ.

**ҚАШАВ** *т.* قشو **1.** олати шонамонанд, ки аспро бо он мехоранд ва тоза мекунанд.

Кашиданд гурдони кӯтаҳназар
Сафе чун қашав аз паи якдигар. *Шафеи Асар*

**2.** аспро хор-хор додан, аспро тоза кардан.

Оғил аз резиши пашми тани оғандаи ӯ
Ҳамчу дӯкончаи наддоф шудӣ вақти қашав. *Шоҳин*

**ҚАШУР** *а.* قشور рангин, пардознок.

Илмашон қишр, орзуҳошон қашур,
Илмашонро з-он набошад фарру нур. *Шоҳидӣ*

**ҚАШШОҚ** *т.* قشاق бечиз, нодор, мискин, камбағал.

[Амир] фармуд, бираванд, чаҳор нафар толибилми қашшоқу беош аз мадрасаҳо биталабанд ва ҳозир кунанд. *Аҳмади Дониш*

Зи ҷаври бепулӣ ғофил марав аз кӯи қашшоқон,
Мазори муфлисонро ҳам тавон кардан зиёратҳо! *Савдо*

**ҚАШҚА** قشقه **1.** нишоне, ки ҳиндувон бар пешонӣ мекашанд.

Ҳар кас, ки мусулмон нашавад, аз Қашмир бадар равад ва қашқа бар пешонӣ кашад. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** нишони зодгонӣ.

Ҳар роҷаи нав, ки бар маснад менишинад, роҷаи Удипур қашқа барои ӯ мефиристад. *«Хизонаи омира»*

**3.** нишони табиӣ — сафедӣ, ки дар пешонии асп мебошад.

**ҚАШҚАЛДОҚ** *т.* قشقلداق *ниг.* **қасқилдоқ.**

**ҚАШҚАРӢ** قشقری мансуб ба Қашқар (=Кошғар, вилояте дар шарқи шимоли Хитой, онро Туркистони Чин низ меноманд); **табақи қашқарӣ** табақи чинии хушсифат.

Ҷанобӣ мумайиз табақи қашқариро, ки ним сер оши палав дошт, мебардоштанд ва ба яке аз он рафиқон медоданд. *Садри Зиё*

**ҚАЪД** *а.* قعد нишаст, нишастан.

В-он дигарро сухан зи қаъду ҷалас
Баста бар гардан аз хаёл ҷарас. *Саноӣ*

**ҚАЪДА** *а.* قعده нишастан; нишастан дар намоз.

Баъди дере гашт онҳо ҳафт мард,
Ҷумла дар қаъда паи яздони фард. *Румӣ*

Бар васли ту то нарафт ваъда,
Нанмуд аз он қиём қаъда. *Шоҳин*

**ҚАЪР** *а.* قعر таги дарьё; умқ, гавдӣ, чуқурӣ.

Аз қаъри гили сиёҳ то авҷи Зуҳал,
Кардам ҳама мушкилоти гетиро ҳал. *Ибни Сино*

Дар ин наздикӣ обгире донам, ки ... донаи рег дар қаъри он битавон шумурд. *«Калила ва Димна»*

Агар ин ҷонвар ба қаъри баҳр майл кунад, киштии мо ғарқ нагардад. *Аҳмади Дониш*

◇ **қаъри биринҷ** *киноя аз* таги табақ.

Чунон фурӯ барам ангуштҳо ба қаъри биринҷ,
Ки дида хира бимонад дар он чу баҳри амиқ.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ҚАЪҚАА** *а.* 1. قعقعة овози шақар-шуқури коғаз ва пӯсти хушк; 2. садои аслиҳа.

Се рӯзи дигар сабоҳ дар масомеи душманон қаъқааи силоҳ ва саҳили аспон ... дарафтод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАҚНУС** *ю.* ققنس||ققنوس номи як мурғи афсонавии хушовоз, ки гӯё минқори он сесаду шаст сӯрох доштааст.

Панд дод, алқисса, ошиқро нусӣ
Озилу бедард ҳамчун қақнусе. *Румӣ*

**ҚАҲБА** *а.* قحبه пирзан, аҷуза; зани сабукпо, фоҳиша.

Басо мумсик, ки неъмат ҷамъ овард,
Ки мурду қаҳбааш бо дигарон хард.
*Носири Хисрав*

Чун кофири дарвешаму чун қаҳбаи зишт,
На дину на дуньёву на уммеди биҳишт. *Хайём*

**ҚАҲИСТОН** قهستان *ниг.* **қӯҳистон.**

**ҚАҲР** *а.* قهر 1. ғалаба, ғолибият; 2. ҷабр, зулм; **қаҳри қадар** ҷаври замон.

Умрест бо ту бастаи банди қабо, чунон-к
Ҷонест бе ту хастаи қаҳри қадар маро. *Анварӣ*

**ба қаҳр** ба зӯрӣ, ҷабран.

Ҳироҷ агар нагузорад касе ба тибати нафс,
Ба қаҳр аз ӯ бисitonанду музди сарҳангӣ. *Саъдӣ*

3. хашм, ғазаб.

Агар ба лутф бихонӣ, мазиди алтоф аст,
В-агар ба қаҳр биронӣ, даруни мо соф аст. *Ҳофиз*

**қаҳр кардан** а) хашмгин шудан; хафа шудан; б) нобуд кардан; зер кардан, ғалаба кардан.

Ардашер биёмад ва мулукуттавоифро қаҳр кард ва араб аз Кӯфа ва Ироқ ва Ҳира берун кард.
*«Таърихи Табарӣ»*

Амир Маъсум ... аксари душманони дину давлатро қаҳр кард. *Аҳмади Дониш*

**ҚАҲРАМОН** قهرمان паҳлавон, далер; ғолиб; ҳунарнамо.

**ҚАҲРАМОНӢ** قهرمانی паҳлавонӣ; ғолибият; ҳунарнамоӣ.

Агар уштуру аспу астар набошад,
Куҷо қаҳрамонӣ бувад қаҳрамонро. *Носири Хисрав*

**ҚАҲРАН** *а.* قهراً бо фишор ва зӯр, аз ноилоҷӣ.

Қаҳран ва қасран Ғазнинро гирифт.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚАҲРАНДЕШ** قهراندیش пурзӯр; кушанда.

Пас ба худ хонд он амири хешро,
Кушт дар худ хашми қаҳрандешро. *Румӣ*

**ҚАҲТ** *а.* قحط 1. хушксол; қимат ва ноёб шудани ғалладона; гуруснагӣ.

Дар қабилаи мо қаҳте азим падид омад. *Авфӣ*

2. *маҷ.* камьёбӣ ва ноёбии чизе, кам будани чизе.

Зи фурқати ту чӣ гӯям? Чӣ нотавон шудаам,
Зи қаҳти об чаман чун шавад, чунон шудаам.
*Шавкат*

**қаҳти вафо** бевафоӣ.

Бигзор, то ба қаҳти вафо ҷон диҳем, аз он-к
Тухми ҳавас, ки кошта будем, бар надод.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**қаҳти матар** бебoронӣ, хушксол.

Арз кардандаш, ки аз қаҳти матар
Ҷумла беширанд: чи гову чи хар. *Румӣ*

**қаҳти мурувват** бемурувватӣ, бемеҳрӣ, набудани меҳрубонӣ ва инсоф.

Қаҳти мурувват аст, ки лабҳои соилон
Бар ҳам зи чоки донаи гандум нишон диҳад.
*Мушфиқӣ*

◇ **қаҳт дар алафхона афтод** умр ба охир расид.

**ҚАҲТИСТОН** قحطستان *ниг.* **қаҳтобод.**

**ҚАҲТОБОД** قحطآباد ҷои тангдастӣ, фақр ва эҳтиёҷ.

Дар қаҳтободи вуҷуд аҳволаш чӣ гуна хоҳад буд?
*Туғро*

**ҚАҲТОНӢ** *а.* قحطانی он кӣ аз арабҳои ҷануби Арабистон аст.

Араб ду гурӯҳанд: яке муаддиён, дигаре — қаҳтониён. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҚАҲТСОЛ** قحطسال соли қаҳтӣ, соли хушкӣ; гуруснагӣ.

Чунон қаҳтсоле шуд андар Димишқ,
Ки ёрон фаромӯш карданд ишқ. *Саъдӣ*

Дар бешае, ки мераваму мекунам қарор,
Берун зи қаҳтсол шаванд аҳли он макон. *Сайидо*

**ҚАҲТӢ** قحطی 1. хушксол, гуруснагӣ, набудани ғаллаву дона.

Чун Робиа бузург шуд, модару падараш бимурданд ва дар Басра қаҳтӣ падид омад ва хоҳарони ӯ мутафарриқ шуданд. *«Тазкират-ул-авлиё»*

2. камӣ ва ноёбии чизе.

Шаби базм агар қаҳтии равған аст,
Чароғи пиёла аз ӯ равшан аст. *Туғро*

**ҚАҲФ** *а.* قحف захм задан, шикастан, махсусан калларо.

**ҚАҲҚАРО** *а.* قهقرا ақибнокӣ гаштан, пас-пасакӣ рафтан, тус шудан; *маҷ.* таназзул; **рӯ ба қаҳқаро доштан** ба ақиб нигоҳ кардан, ақиб рафтан.

Зи бахти хеш ба ранҷам, ки аз нуҳусати ӯ
Ҳамеша ки ораки ман рӯ ба қаҳқаро дорад.
*Убайди Зоконӣ*

**ҚАҲҚАҲ||ҚОҲҚОҲ||ҚАҲҚОҲ** قهقه||قاهقاه||قهقاه хандаи баланд, қаҳқос задан.

Ба қаҳқоҳ Бевар ба Ҷам ханда кард,
Ки худро худо диду ман банда кард. *Фирдавсӣ*

З-ин хурӯше, к-аз нафас ангехтем,
Бар қиёмат қаҳқаҳ овардем мо. *Бедил*

**ҚАҲҚАҲА** I *а.* قهقهة *ниг.* қаҳқаҳ.

... Ки хареро ба арӯсӣ хонданд,
Ҳар бихандиду шуд аз қаҳқаҳа суст. *Хоқонӣ*

**қаҳқаҳаи завқ** ханда аз хурсандии зиёд.

Гар кабки дили ман назанад қаҳқаҳаи завқ,
Маъзур ҳамедор, ки дар чанги уқоб аст. *Урфӣ*

**қаҳқаҳа задан** қаҳқос задан, хандидан.

Сурохӣ ба дасти буте беҳ зи хур,
Зада қаҳқаҳа бар шароби таҳур. *Ҳотифӣ*

◇ **қаҳқаҳаи ишқ** фараҳ ва хушҳолӣ аз ишқ.

Ин қаҳқаҳаи ишқ, ки бо кабки дили мост,
Бовар натавон кард, ки дар чангали боз аст. *Урфӣ*

**қаҳқаҳаи кабк** хониши кабк.

Дар зери теғ қаҳқаҳаи кабк мезанад
Кӯҳи ғами ту дар дили ҳар кас, ки ҷо гирифт. *Соиб*

**қаҳқаҳаи субҳ** дамидани субҳ; **қаҳқаҳаи шиша** қул-қули шишаи май.

Қаҳқаҳа(и) шиша табли кӯч занад,
Бар сари ҳуш хайма андозад. *Урфӣ*

**ҚАҲҚАҲА** II قهقهة мавзеест дар Туркманистон, ки дар наздикии он дахмаи Абӯсаиди Абӯлхайр воқеъ аст.

**ҚАҲҚОҲ** قهقاه *ниг.* қаҳқаҳ.

**ҚАҲҲОР** *а.* قهار 1. сахтгир, хашмовар; 2. золим; кушанда; 3. ҳокими мутлақ, мустабид; 4. ғолиб; 5. *киноя аз* худо.

Гашт аз ин шӯълаи шарарпардоз
Исми қаҳҳор эътиборогоз. *Бедил*

Зи қаҳҳоре маро дар дил ҳарос аст,
Ки қаҳраш бартар аз ваҳму қиёс аст. *Ҳозиқ*

**ҚИБАЛ** *а.* قبل 1. ҷониб, тараф, сӯй.

Боди сабо, ки аз қибали ёр мерасад,
Бар синаам гузар, ки гулистонам орзуст. *Шамси Табрезӣ*

Теғ барор аз ниём, заҳр барафкан ба ҷом,
К-аз қибали мо қабул в-аз тарафи мо ризост. *Саъдӣ*

Ва дар тамоми замини Ҳинд туҷҷор аз он қибал меравәнд ва меоянд. *Аҳмади Дониш*

2. ҷиҳат, сабаб; **аз ин қибал** аз ин сабаб, ба ин сабаб.

Ушшоқро чу ҳусни бутон аст қиблагоҳ,
Рӯи ту қиблаи дили мо гашт з-ин қибал. *Камоли Хуҷандӣ*

**аз қибали ...** аз сабаби ..., ба сабаби.

Танг аст ҷаҳон бар дили ман аз қибали он-к
Танг аст варо дидаву дил тангу даҳон танг. *Ломеӣ*

**ҚИБЛА** *а.* قبله 1. сӯе, ки ба он рӯ меоваранд; парастишгоҳ, ҷое, ки ба сӯи он рӯ оварда ибодат мекунанд; хонаи Каъба — зиёратгоҳи асосии Макка, ки мусулмонон ба тарафи он нигоҳ карда намоз мехонанд.

Намози бомдод гузорда буд ва рӯй ба қибла нишаста ва чизе мехонд. «*Таърихи Наршахӣ*»

Оташро қиблаи худ соз, то корҳо ба мурод шавад. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

Нест меҳроби диламро ҷуз хами абрӯи дӯст,
Ҳар касеро қибла бошад, қиблаи мо — рӯи дӯст. *Махфӣ*

2. *маҷ*. маъшуқ, маъшуқа.

Шабе аз мушфиқию дилдорӣ
Кардам он қибларо парасторӣ. *Низомӣ*

3. *киноя аз* шайх.

Гар хирқае бибинӣ, машғули кори худ бош!
Ҳар қиблае, ки бошад, — машғули худпарастӣ! *Ҳофиз*

4. *маҷ*. пешво, сардор.

Аз махзани роз сад гуҳар суфт.
В-аз рӯи ниёз бо падар гуфт,
К-эй қиблаи ҷумлаи қабила
В-эй ҷумла қабилаат ҷамила. *Ҳилолӣ*

◇ **қиблаи амим** пешвои мардум, пешвои умум.

Офтобо, бо чу ту қибла(и) амим
Шабпарастию хуфошӣ мекунем. *Румӣ*

**қиблаи арбоби ниёз** *киноя аз* маъшуқа.

Шамъи болини маро баҳри гудоз омадаӣ,
Имшаб, эй қиблаи арбоби ниёз, омадаӣ. *Сайидо*

**қиблаи аҳли вафо** *киноя аз* маҳбуба.

Қиблаи аҳли вафо ё Каъбаи арбоби шавқ,
Лафзи бисьёр аст, худ гӯ, то бад-он сон хонамат. *Шоҳин*

**қиблаи аҳрор** а) *киноя аз* пайғамбар; б) *киноя аз* худо; **қиблаи деҳқон** оташ, офтоб, ки то исломият онро парастиш мекарданд.

Як қофиларо рӯи суви қиблаи тозӣ,
Як тоифаро рӯи суви қиблаи деҳқон. *Муиззӣ*

**қиблаи зардуштиён** оташ, ки пайравони Зардушт онро ибодат мекарданд; **қиблаи ислом** а) пешвои дин; б) *киноя аз* маҳбуба.

Аз тоқи ду абрӯи ту, эй қиблаи ислом,
Халқе ба гумонанд, ки он қибла кадом аст! *Хисрави Деҳлавӣ*

**қиблаи маолӣ** олими мутабаҳҳир; **қиблаи мулк** *киноя аз* подшоҳ.

Арасту чу з-ин қисса огоҳ шуд,
Ба он қиблаи мулк ҳамроҳ шуд. *Ҷомӣ*

**қиблаи сарварӣ** *киноя аз* подшоҳ.

Чу Ширин бидид он карамгустарӣ,
Бад-ӯ гуфт, к-эй қиблаи сарварӣ!... *Ҷомӣ*

**қиблаи тавҳид** *д.* худои ягона.

Бозуи таъиди ҳунарпешагон,
Қиблаи тавҳиди якандешагон. *Ҷомӣ*

**қиблаи тозӣ** хонаи Каъба; **қиблаи қудсиён** *киноя аз* арш, осмон.

Гар ба тоқи дилам шикаст афтад,
Қиблаи қудсиён хароб шавад. *Урфӣ*

**қиблаи ҳоҷат** ҷое, ки ҳоҷати кас раво мешавад.

Чу Каъба қиблаи ҳоҷат шуд, аз диёри баид
Раванд халқ ба дидораш аз басе фарсанг. *Саъдӣ*

**қиблаи Ҷамшед** а) *киноя аз* офтоб; оташ; б) *киноя аз* шароб; **қибла гирифтан** *чизеро* пеши назар овардан чизеро; парастишгоҳ қарор додан чизеро.

Зоҳид ба кунҷи меҳроб оварда рӯ ба тоат,
Ошиқ гирифта қибла он тоқи абрувонро. *Ҷомӣ*

**қибла задан** гардондан, ба ҳаракат овардан.

Ку орифе, ки қибла занад ҳафт сабҳаро,
Ку Рустаме, ки кини худ аз ҳафт хон кашад? *Хисрави Деҳлавӣ*

**қибла кардан** *касе, чизеро* ба пешвои гирифтан, раҳбар қарор додан касе ё чизеро.

Қибла макун пири хароботро,
То ба харобӣ набарад зотро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аз қибла назар фароз кардан** рӯ гардондан, рӯгардон шудан.

Аз қибла назар фароз кардам,
Рӯ сӯи дигар намоз кардам! *Ҳилолӣ*

**ҚИБЛАГОҲ** قبله گاه макони парастиш, самти парастиш.

Дил гуфт ба ман, ки ин чӣ роҳ аст?
В-ин Каъба кадом қиблагоҳ аст? *Файзӣ*

◇ **қиблагоҳи маҷус** *киноя аз* оташ.

Зи дигар тараф сурхрӯёни рус
Фурӯзанда чун қиблагоҳи маҷус. *Низомӣ*

**қиблагоҳи шуҳуд** ҷои васл, дидоргоҳ.

Ба меҳроби ин қиблагоҳи шуҳуд
Чу абрӯ тавон рехт ранги суҷуд. *Бедил*

**қиблагоҳи ҳоҷат** ҷои рӯ овардани эҳтиёҷмандон, ҷои руҷӯъ.

Чун қиблагоҳи ҳоҷати олам ҳамин дар аст,
Соиб, чаро гадои дари дил намешавӣ! *Соиб*

**ҚИБЛАЗАН** قبله زن даврзананда, гарданда, чархзананда; *киноя аз* ситораҳо.

Қиблазанони чархро ришта ба гардан оварад,
Чун зи таноби боргаҳ робитаи ҷаҳон диҳад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚИБЛАНАМО** قبله نما қутбнамо, компас.

**ҚИБЛАНАМОЯНДА** قبله نماینده роҳнамоянда, нишондиҳандаи самти ҳаракат.

Уқдакушояндаи ҳар мушкиле,
Қибланамояндаи ҳар муқбиле. *Ҷомӣ*

**ҚИБОБ** *а.* قباب *ҷ.* **қубба.**

**ҚИБТ||ҚУБТ** *а.* قبط аҳолии аслии кишвари Мисри қадим.

**ҚИБТИЯ||ҚУБТИЯ** *а.* قبطیه *муаннаси* **қибтӣ.**

Дар ин моҳ пайғамбарро ... аз ҷорияи қибтия фарзанди нарина дар вуҷуд омад.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ҚИБТӢ||ҚУБТӢ** *а.* قبطی мардуми қадими Миср, мисрӣ.

Ҳама хидмати қибтиён карданд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Қибтиёнро аз ӯ даҳон пурхун,
Сибтиёнро аз ӯ равон афзун. *Ҷомӣ*

**ҚИБЧОҚ** قبچاق **1.** номи даштест дар шимоли ғарбии баҳри Хазар.

Ба Густаҳми Нӯзар супурд он замин,
Зи Қибчоқ то пеши дарьёи Чин. *Фирдавсӣ*

Чун ӯ назод кас андар қабилаи Халлух,
Чун ӯ надид кас андар вилояти Қибчоқ. *Муиззӣ*

**2.** номи қавмест, ки дар дашти Қибчоқ зиндагонӣ мекард.

**ҚИВОМ** *а.* قوام **1.** поя, сутун; он чӣ ки чизе ба он барқарор аст, асл, асос.

Ҳар чӣ бошад бад-он ҳаёт манут,
Ё қивоми бадан бад-он марбут ... *Ҷомӣ*

Гуфтаанд, ки қивоми сират ба судури афъол бувад, пас ҳеҷ саид шақӣ нашавад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**қивом доштан** пойдорӣ ва устуворӣ доштан.

Арзи табоеи ҳама аҷроми улву сифл
Дорад ба ман қивом, надонам чӣ ҷавҳарам?!
*Шоҳин*

**2.** низом, тартиб.

Аҷаб, ду чиз ба як чиз дод як чизаш,
Ба мулк дод сари теғи ӯ қарору қивом. *Унсурӣ*

Замин зи маъдалати ӯст бо қарору қивом.
*Убайди Зоконӣ*

**қивом гирифтан** ба низом ва тартиб даромадан.

Агарчи рои қивом аз ҷаҳон шудаст бурун,
Зи рои туст ҳама корҳо гирифта қивом*.

**қивом пазируфтан** ба низом даромадан, обод шудан.

Гашт то садр, мулк бигрифтӣ
В-аз давомаш қивом пазруфтӣ. *Саноӣ*

**ҚИВОМШИКАСТА** قوام‌شکسته аз равнақ афтода, беравнақ.

Эй дили Хоқонӣ, аз сухан чӣ кушояд,
Рав, ки шуд аҳли сухан қивомшикаста. *Хоқонӣ*

**ҚИДАМ** *а.* قدم қадимӣ, пешина ва дерина будан; ◇ **бисоти қидам** *киноя аз* боргоҳи илоҳӣ, меъроҷ ва ҳузури илоҳӣ.

Чун қадаре бартар аз он зад қадам,
Гашт хиромон ба бисоти қидам. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚИДВА||ҚИДВАТ** *а.* قدوه||قدوة *ниг.* **қудва.**

**ҚИДВАТУЛАБРОР** *а.* قدوةالابرار *ниг.* **қудватулаброр.**

**ҚИДМАТ** *а.* قدمت деринагӣ, қадимӣ.

Қидмати хидмати ӯ тақдир кардам. *Авфӣ*

**ҚИДР** *а.* قدر дег.

**ҚИЁДАТ** *а.* قیادت **1.** роҳбарӣ, сардорӣ, пешвоӣ; **2.** даллагӣ.

Занеро, ки ба қиёдат машҳур буд, биталабид ва дархост кард, то зане боҷамол биёрад. *Авфӣ*

**ҚИЁМ** *а.* قیام **1.** истодан, рост истодан, рост хестан.

Зи ранҷу дард чунон гаштаам, ки як нафасам
На мумкин аст қууду на мумкин аст қиём!
*Убайди Зоконӣ*

Шароб ӯро аз пой дароварда буд ва дар ҳини қиём пояш дар ҷое хӯрда аз пой дарафтод.
*«Таърихи Фаришта»*

**2.** рост истодан дар вақти намоз.

Бошад чу обидон рӯзу шаб андар суҷуд,
Халқ набинад варо ҳаргиз андар қиём. *Ломеӣ*

**қиёми намоз** дар намоз рост истодан.

Ҷумла сарафканда зи рӯи ниёз,
Гашта сафоро чу қиёми намоз.
*«Таърихи Фаришта»*

**3.** рост шудани офтоб дар нимаи рӯз.

Ҳусни бутони олам рӯ дар завол дорад,
Дар авҷи хубрӯӣ меҳри ту дар қиём аст. *Туғрал*

Рухат ба арсаи дилҳо чу меҳр метобад,
Чу офтоб, ки тобонтар аст вақти қиём. *Васлӣ*

Ҳангоми қиём хоки поятро
Хуршеди фалак ба фарқи сар хезад. *Анварӣ*

**4.** *маҷ.* ҳастӣ, вуҷуд, мавҷудият.

Қиёми оламе дар сояи ӯст,
Ки афканда ба фарқи душману дӯст.
*Бадрии Кашмирӣ*

5. саркашӣ, нофармонӣ, шӯриш, исьён; ◇ **қиём гирифтан** мустаҳкам шудан, устуворӣ ёфтан.

Ҳанӯз амали Аҳмадхон дар ҳар ду савба қиём нагирифта буд, ки Наввоб ... ба Акбарobод расид. *«Хизонаи омира»*

**қиём кардан (ё намудан)** а) аз ҷой бархостан, бо таъзиму ҳурмат рост истодан.

Агарчи сарвро бодест дар сар, ҳам ба пеши гул
Қиёме мекунад, к-озодагиро ин нишон омад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Султон Баҳодур ҷиҳати ӯ қиём намуда муонақа кард. *«Таърихи Фаришта»*

б) иқдом кардан, машғул шудан.

Илми ҳикмат донистани ҳама чизҳост, чунон ки ҳаст ва қиём намудан ба корҳо, чунон ки бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

Пайғом дод, ки ба Хуросон равад ва ба дафъи муфсидони он вилоят қиём намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ҳеҷ кас ҷуз аз кори ҳақ қиём накунад ва ҷуз ба роҳи ҳақ наравад. *Аҳмади Дониш*

в) истодан, ором гирифтан; г) омода будан, ҳозир шудан, камар бастан ба иҷрои коре.

Ҳеҷ муҳимме ҳаст, ки ба итмоми он қиём намоям? *Авфӣ*

**сар ба қиём кашидан** қомат баланд кардан.

Шохи бемева кашад сар ба қиём,
Шохи пурмева шавад хам ба салом. *Ҷомӣ*

**ҚИЁМАТ** *а.* قیامت 1. рост шудан, бархостан, бар по истодан; 2. *д.* рӯзе, ки мурдагон аз нав зинда мегарданд ва аз кору кирдорашон ҳисоб медиҳанд; растохез, рӯзи ҷазо.

Сирот ва мизони ҳар қавме дар он қиёмат бошад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Талаб аз сухан то ҷазошон диҳад,
Сухан дар қиёмат сазошон диҳад.
*«Тазкираи Малеҳо»*

**то ба қиёмат** *ниг.* **то рӯзи қиёмат.**

Номи соҳибҳунарон то ба қиёмат боқист,
Нақши Фарҳод хабар медиҳад аз кӯҳканӣ. *Сайидо*

**то рӯзи қиёмат** ҳамеша, абадӣ, доимо.

Кӯтаҳ накунад баҳси сари зулфи ту, Ҳофиз,
Пайваста шуд ин силсила то рӯзи қиёмат. *Ҳофиз*

**фардои қиёмат** фардо, ки қиёмат хоҳад шуд, рӯзи қиёмат.

Соқӣ, ғами фардои қиёмат чӣ хӯрӣ?
Дардеҳ қадаҳи бода, ки шаб мегузарад. *Хайём*
Фардои қиёмат наравам ҷониби тубӣ,
Дар сояи сарви қади дилҷӯи ту бошам. *Ҳилолӣ*

**набудани ғами қиёмат** аз рӯзи ҷазо фикр накардан, аз худо натарсидан.

Лаҳза ба лаҳза дар ситам ғамзаи ӯ қиёмате
Мекунаду зи кофирӣ нест ғами қиёматаш.
*Камоли Хуҷандӣ*

3. *маҷ.* уқубат, азоби сахт, мусибат.

Гар куштанам муроди ту, эй сарвқомат, аст,
Имрӯз куш, ки ваъдаи фардо қиёмат аст. *Мушфиқӣ*

4. *маҷ.* шӯру ғавғо.

Баромад зи қалби ду лашкар хурӯш,
Расид осмонро қиёмат ба гӯш. *Низомӣ*

**қиёмат дамондан** шӯру ғавғо барпо кардан.

Ишқ шӯри нуҳуфта дар дили ман,
То дамонад қиёмат аз гили ман. *Бедил*

**қиёмат овардан** шӯру ғавғо ва ғирев бардоштан.

Шабехун ғамзаи бедоди ӯ дар мулки ҷон орад,
Қади сарваш қиёмат бар сари озодагон орад. *Муфид*

**қиёмат қоим кардан** шӯру ғавғо барпо кардан.

Сайидо, ин он ғазал бошад, ки Соиб гуфтааст:
Мекунӣ қоим қиёматро, аз он боло мапурс!
*Сайидо*

**қиёмат ба ҷаҳон афкандан** шӯру ғавғо бардоштан.

Аз ҷилва қиёмат ба ҷаҳон афкану магзор
Дар хок барад, хок таманнои қиёмат. *Румӣ*

**дар ҷаҳон афтодани қиёмат** шӯру ғавғо хестан.

Дӯш ёрам парда аз рухсори худ бикшода буд,
Гӯӣ, аз ҳуснаш қиёмат дар ҷаҳон афтода буд.
*Асирии Лоҳиҷӣ*

5. *маҷ.* амри аҷиб ва ғариб, шигифт, тааҷҷубовар.

Чӣ қиёмат аст, ҷоно, ки ба ошиқон намудӣ,
Дилу ҷон фидои рӯят, бинамо изор моро! *Ҳофиз*
Ширинлабе, шакардаҳане, сарвқомате,
Кӯтаҳ кунам ҳадис, ба хубӣ қиёмате.
*Камоли Хуҷандӣ*

**қиёмат кардан** кори аҷибу ғариб кардан.

Ёр дар хубӣ қиёмат мекунад,
Ҳусн бар хубон ғаромат мекунад. *Анварӣ*

◇ **қиёмат хондан** бадбахтӣ шумурдан.

Мардумонро з-ӯ балои дил, маро ташвиши ҷон,
Ман қиёмат хонам, ар халқе бало мехонадаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚИЁМАТАНГЕЗ** قیامت‌انگیز 1. шӯру ғавғо барпокунанда; 2. *маҷ.* ҳайратангез.

Ин фишурдан қиёматангез аст,
Ин замингирӣ осмонхез аст. *Бедил*

**ҚИЁМАТГОҲ** قیامتگاه 1. *д.* ҷои барпо шудани растохез; 2. *маҷ.* ҷои барпо шудани шӯру ғавғо; ҷои воқеъ шудани чизи аҷиб.

Зиҳӣ, маъмураи кайфиятасбоб,
Қиёматгоҳи чандин олами об ... *Бедил*

**қиёматгоҳи ишқ** ҷои барпо шудани шӯру ғавғои ишқ; сарчашмаи ишқ.

Эй Сарофили қиёматгоҳи ишқ,
Эй ту ишқи ишқу эй дилхоҳи ишқ. *Румӣ*

**ҚИЁМАТЗОР** قیامت‌زار *ниг.* **қиёматгоҳ.**

Ман қиёматзори ишқам, дида ку, то бингарад
Сад биҳишту дӯзах аз ҳар гӯшаи саҳрои ман.
*Урфӣ*

**ҚИЁМАТКАДА** قیامت‌کده ҷои ташвиш ва азоб; *киноя аз* дил.

Дил ба ҳар кас, ки супурдем, парешонтар сохт,
Ин қиёматкадаро ҳеҷ кас обод накард.
*Волеҳи Ҳаравӣ*

**ҚИЁМАТНИГОҲ||ҚИЁМАТНИГАҲ** قیامت‌نگاه||قیامت‌نگه *киноя аз* маҳбуб.

Чашми бадмасти касе бар сари ҷанг аст ин ҷо,
Аз қиёматнигаҳе ҷаври Фаранг аст ин ҷо.
*«Баҳори Аҷам»*

**ҚИЁМАТПАЙКАР** قیامت‌پیکر *киноя аз* дилбар, маҳбуб.

Шамъи маҳфил имшаб он шӯхи қиёматпайкар аст,
Бар чароғи маҳ шикасти ранг субҳи дигар аст.
*Алии Орзу*

**ҚИЁС** *а.* قیاس **1.** андоза, андоза гирифтани миёни ду чиз, муқоиса.

Қайсари Рум бузург аст, валекин ба қиёс
Гар мубоҳот кунад, бо ту яке мискин аст. *Муиззӣ*

Қиштиҳои молу мулки ӯро қиёс нотавон кард.
*Носири Хисрав*

Ишқи зи қиёс дошт берун,
Ӯ низ чу Қайс буд маҷнун. *Ҳилолӣ*

**қиёс гирифтан** а) татбиқ кардани касе ё чизе бо касе ё чизе, муқоиса ва андоза кардан.

Зи таърихҳо чун гирифтам қиёс,
Ҳам аз номаи марди эзадшинос;
Дар он ҳар ду гуфтор ҷустӣ набуд,
Газофи суханро дурустӣ набуд. *Низомӣ*

б) бар равише рафтан, ки дигарон бар он рафтаанд, ибрат гирифтан.

Сазад, гар баёни ту гирам қиёс,
Шавам аз нишони ту моҳишинос. *Бедил*

**қиёс додан** баробар кардан, монанд донистан.

Гуфт: Эй ба ғалат фитода бар ман,
Чун хеш қиёс дода бар ман. *Шоҳин*

**қиёс кардан** а) татбиқ кардан, муқоиса кардан.

Ғами моро ба ғами дигарон қиёс макун,
Ки ман нишонаи ғамҳон беқиёс шудам. *Ҳилолӣ*

б) тахмин кардан.

Бораи азим дорад, иртифоаш бисту панҷ араш қиёс кардам. *Носири Хисрав*

Қиёс кун, ки чӣ ҳолам бувад дар он соат,
Ки дар тавилаи номардумам бибояд сохт. *Саъдӣ*

**2.** фикру андеша.

Санг дар дасту мор бар сари санг —
Хирарой бувад қиёсу даранг. *Саъдӣ*

**3.** *фалс.* гуфторе, ки мураккаб аз ду ҷумла буда, аз вай натиҷае мебарояд, силлогизм.

Монда ҳайрон ба фаҳми хурдашинос,
К-ин на бар вифқи ҳикмат асту қиёс. *Ҷомӣ*

◇ **қиёси иқтиронӣ** *фалс.* қиёсе, ки дар он натиҷаи мантиқӣ зикр нашудааст.

Ҷуз ба маснӯе надидӣ сонее,
Бар қиёси иқтиронӣ қонеӣ. *Румӣ*

**қиёси маалфориқ** *фалс.* баробар кардан чизеро ба чизи дигар дар ҳолате ки муносибате ва иштироке миёни онҳо набошад; **қиёси нафс** *фалс.* ба худ монанд карда ҳукм баровардан, аз рӯи рафтору мисоли худ фикру мулоҳиза изҳор кардан; **қиёси нуктасанҷӣ** озмудани неку бади сухан.

З-он ҷо, ки қиёси нуктасанҷист,
Як нукта беҳ аз ҳазор ганҷест. *Ҳилолӣ*

**қиёси фосид** *фалс.* хато дар қиёси мантиқӣ; **қиёси фуқаҳо** *фалс.* қиёсе, ки аз ҷиҳати мушобаҳат ба дигар масъалаҳо ҳукм карда мешавад, аналогия; **бар ин қиёс** ба ҳамин тариқ, ба ҳамин сабаб.

Бар ин қиёс лозим аст, ки дар мамлакат аз паи ҳар амал ва шуғл дидбоне чун раиси бадоеъ омода бувад, ки ҷавҳари мардум ба султон менамояд.
*Аҳмади Дониш*

**қиёс афзун кардан** бузург донистан, мӯҳтарам шумурдан.

Ту шоҳӣ, қиёси ту афзун кунам,
Ҳисоби ту бо дигарон чун кунам? *Низомӣ*

**ҚИЁСАН** *а.* قیاساً аз рӯи қиёс, аз рӯи муқоиса.

**ҚИЁСОТ** *а.* قیاسات *ҷ.* қиёс.

Пас дабир бояд ... соҳибурраъй бошад ... ва аз қиёсоти мантиқӣ баид ва бегона набошад. (1)
*Низомии Арӯзӣ*

**ҚИЁСӢ** قیاسی **1.** мансуб ба қиёс; **2.** аз рӯи андоза ва қиёс.

Дар ҷадвали ин хати қиёсӣ
Мекӯш ба хештаншиносӣ. *Низомӣ*

**ҚИЁФА||ҚИЁФАТ** *а.* قیافه||قیافت **1.** шаклу шамоил, афту андом.

Гуфтанд ба шаҳ қиёфаи ӯ,
Бурданд шамими нофаи ӯ. *Файзӣ*

**2.** либос.

**ҚИЗБОН** *а.* قضبان *ниг.* қузбон.

**ҚИЗИЛ** *т.* قزل **1.** сурх; **2.** *маҷ.* тилло, зари сикказада.

**ҚИЗИЛАЁҚ** *т.* قزل‌ایاق **1.** *киноя аз* пойлуч, авбош.

Чандин қизилаёқи дигар кард гандагӣ,
Ту бо мани ситамзада гаштӣ қизилпичоқ. *Шоҳин*

**2.** навъе аз гӯсфанд.

**ҚИЗИЛБОШ** *т.* قزلباش **1.** [illegible]бозе аз лашкари подшоҳи Эрон — Исмоили Сафавӣ (асри XVI), ки кулоҳи сурх дар сар доштанд; **2.** *киноя аз* аҳли мазҳаби шиа.

**ҚИЗИЛПИЧОҚ** *т.* قزل‌پچاق кордкаш, безорие, ки бо худ корд овехта мегардад.

Чандин қизилаёқи дигар кард гандагӣ,
Ту бо мани ситамзада гаштӣ қизилпичоқ. *Шоҳин*

**ҚИЗИЛЧА** *т.* قزلچه сурхча, ки дар бадани кӯдак ба шакли доначаи сурх медамад.

**ҚИЗИЛШОҲ** قزل‌شاه *киноя аз* Қизил Арслон (1186—1191) — подшоҳе аз сулолаи Илдигизиёни Ганҷа.

**ҚИЗИЛШОҲӢ** قزل‌شاهی мансуб ба қизилшоҳ.

Ба мамлукӣ хате дода мусалсал,
Ба тавқеи қизилшоҳӣ мусаҷҷал. *Низомӣ*

**ҚИЛ||ҚИЛА** *а.* قیل чизи гуфташуда, гапҳо.

Ҳар кӣ дар банди қилҳо афтод,
Ақли ӯ дар ақилаҳо афтод. *Саноӣ*

**қилу қол** гуфтугӯ; мубоҳиса; баҳси илмӣ; ҷанҷол, кашмакаш.

Зи ҳар нукта карданд ӯро суол,
Бирун омад аз ӯҳдаи қилу қол. *Ҷомӣ*

Дар сидқи ин мақол басе қилу қол рафт,
Ҳар даъвие, ки аз ту ба фазлу камол рафт.
*Шоҳин*

**қилу қоли масъала** мубоҳасаи илмӣ

Мабоҳисе, ки дар он ҳалқаи ҷунун мерафт,
Вареи мадрасаву қилу қоли масъала буд. *Ҳофиз*

**қилу қол кардан** мубоҳиса кардан; кашмакаш кардан.

Ҳамебаст аз гумон ҳар кас хаёле,
Ҳамекарданд бо ҳам қилу қоле. *Ҷомӣ*

**ҚИЛЛАТ** *а.* قلت камӣ; нодорӣ, фақр, қашшоқӣ.

Май хӯр, ки зи ту касрату қиллат бибарад
В-андешаи ҳафтоду ду миллат бибарад. *Хайём*

Ҳеҷ кас бо вуҷуди қиллату эҳтиёҷ ин навъ амонат ба ҷой наёрад. *Авфӣ*

**қиллати ақл** камақлӣ, норасоии ҳушу хирад, аблаҳӣ.

Ва касеро, ки бар он инкор ояд, аз хурдии димоғ, ... тангии ҳавсала бошад ва қиллати ақл.
*Аҳмади Дониш*

**қиллати илтифот** камилтифотӣ, камдиққатӣ, кам аҳамият додан ба чизе, рӯякӣ мулоҳиза намудан.

Ва риояти ин дақиқа аз муҳиммот бувад, чӣ қиллати илтифот бо мисоли ин дақоиқ хабт лозим ояд.
*Насириддини Тӯсӣ*

**қиллати манол** фақирӣ, нодорӣ, камбағалӣ.

Бо вуҷуди қиллати манол таҳсил мекардам. *Авфӣ*

**қиллати ҳаё** бехаёӣ. беадабӣ; бешармӣ; **қиллати ҳол** нотавонӣ, беқудратӣ, камбағалӣ.

Матоам бар дар овардаст даллол,
Хиҷолат мекашам аз қиллати ҳол. *Нозим*

**ҚИЛЛАТУЛМУБОЛОТ** *а.* قلت المبالات камилтифотӣ, камлутфӣ, кам будани лутфу марҳамат.

Бас чу аз қиллатулмуболоташ
Кас аз он пас маро ба кас нашмурд. *Анварӣ*

**ҚИЛЛАТУЛМУВОЛОТ** *а.* قلت الموالات каммеҳрӣ, камии меҳру дӯстӣ.

Ин одати қиллатулмуволот
Оини кадом дӯстон аст? *Анварӣ*

**ҚИЛОДА||ҚИЛОДАТ** *а.* قلاده||قلادة 1. гарданбанд, гулӯбанд, банди гардани ҳайвонот.

Чӣ арзон будӣ ин шутур, агар ин қилода дар гардан надоштӣ. *Ҷомӣ*

Гар дар ҳунар саге зи саге имтиёз ёфт,
Бар гарданаш зи меҳнати даврон қилода аст. *Савдо*

**қилодаи мурассаъ** гулӯбанди хотамкорӣ, гулӯбанди садаф ва ҷавоҳир шинондашуда.

Ду шери жаён бар пои тахт баста будӣ бо қилодаи мурассаъ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қилодаи тасбеҳ** *киноя аз* нахи тасбеҳ.

Мабур зи гардани сӯфӣ қилодаи тасбеҳ,
Гузор, то бибурад гардани муқаллидро!
*Камоли Хуҷандӣ*

**қилода бастан** гулӯбанд овехтан, тавқу ҳалқа овехтан.

Шунидаам, ки сагонро қилода мебандӣ,
Чаро ба гардани Ҳофиз намениҳӣ расане. *Ҳофиз*

2. як сар,-то,-та (дар ҳисоби саг, фил ва ғ.).

Султон Аҳмадшоҳ ... фармуд, ки чанд қилода аз сагони шерчангол дунболи он мӯхтол сар диҳанд.
*«Таърихи Фаришта»*

Даҳ ҳазор қилода фили дамон дар лашкари ӯ будӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚИЛОЛ** *а.* قلال *ҷамъ* 1. *ҷ.* қулла.

[Мардум] аз бими ҷон ба қилоли ҷибол ... паноҳ бурданд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. кӯзаҳо; сатилҳо.

**ҚИЛОЪ** *а.* قلاع *ҷ.* қалъа.

Аркони давлат ва аъёни ҳазрат васияти малик ба ҷой оварданд ва таслими мафотеҳи қилоу хазоин бад-ӯ карданд. *Саъдӣ*

Дар он қилоъ ва рибоъ ду ҳазор бутхона ёфтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚИМА** *т.* قيمه гӯшти кӯфта; **қимаи сармӯрӣ** навъе аз қима, ки бисьёр хурд ва борик мекунанд

Дилам аз ҳалқаи зулфаш наниҳад пой бирун,
Гар кашад қимаи сармӯрияш он хатти сиёҳ.
*Ғании Қабул*

**қима кардан (ё намудан)** реза-реза кардан.

Намедиҳад дили равшан зи даст ҳамворӣ,
Ба ранги каҷ гараш аз теғ қима-қима кунанд.
*Мӯҳсини Таъсир*

Ва мурғи мокиёнро купта ва қима намуда.
*Аҳмади Дониш*

**ҚИМАТ** *а.* قيمت баҳо, нарх, арзиш.

... Ки бори намак ҳаст он ҷо азиз,
Ба қимат аз он беҳ надоранд чиз. *Фирдавсӣ*

Ғуломон ва наздикони подшоҳ рағбат намуданд ба харидани он зиёъҳо, то қимати ҳар ҷуфте аз ин зиёъ ба чаҳор ҳазор дирам шуд. *«Таърихи Наршахӣ»*

На ҳар чӣ ба қомат меҳтар — ба қимат беҳтар.
*Саъдӣ*

**қимат бурдан** баҳо паст кардан.

Қимати нархгаронон ҳама бурд,
Номаи сеҳрбаёнон бисутурд. *Ҷомӣ*

**қимат гирифтан** баҳо пайдо кардан.

Ишқ то нашкаст дилро, равнақе пайдо накард,
То садафро нашканӣ, гавҳар нагирад қимате. *Исмат*

**қимат додан** баҳо ва арзиш додан; *маҷ.* тақдир кардан, қадру арзиши сазовор муайян кардан.

Гуморӣ бар аҳволи ман ҳиммате,
Садафрезаамро диҳӣ қимате. *Ҷомӣ*

**қимат кардан** баҳо муайян кардан, баҳо додан.

Ба бозори накӯрӯён агар қимат кунанд ӯро,
Харидораш Имодулмулк — шоҳи додгаре хезад.
*Муиззӣ*

**қимат паймудан** адо кардани арзиш, пардохтани баҳои чизе, додани пули чизе.

Азизи Мисрро гуфт: Эй, накӯрой!
Бирав, бар молик ин қимат бипаймой! *Ҷомӣ*

**қимати** *касе, чизе* **шикастан** беқадр кардан; хор кардан.

Ҳайф аз ту, ки аҳди ишқ бастӣ,
Бас қимати ошиқон шикастӣ. *Шоҳин*

**ба қимат пардохтан** нархи чизеро муайян кардан.

Чу ишқи ёр ҳам олуда сӯзаду ҳам пок,
Ба' қимати гуҳари ину он кӣ пардозад? *Урфӣ*

**ба қимати** *чизе* **расидан** муайян кардан ва донистани қадру баҳои чизе.

Дурр аст сухан бари сухансанҷ,
Сарроф расад ба қимати ганҷ. *Ҳилолӣ*

**ба қимат ситондан** чизеро бо адо кардани арзиши он гирифтан, пул дода гирифтан.

Бифармуд, то намакро ба қимат бистонад, то расмӣ нагардад ва деҳ хароб нашавад. *Саъдӣ*

**ҚИМАТБАҲО** قیمت‌بها пурбаҳо, гаронбаҳо; арзанда; баландмиқдор.

Дар дукони ваҳмбофон чуз қумоши худсарӣ
Нест, Фонӣ, чун матои косиди қиматбаҳо. *Фонӣ*

**ҚИМАТГАР** قیمتگر муайянкунандаи баҳо, таъинкунандаи нарх ва арзиши чизе.

Ин гуҳарро мабод то маҳшар
Ҳасаду чаҳлу бухл қиматгар. *Саноӣ*

**ҚИМАТМАНД** قیمتمند пурбаҳо, гаронбаҳо.

Муртафеъ чомаҳои қиматманд,
Бештар з-он, ки гуфт шояд чанд. *Низомӣ*

**ҚИМАТМАНДӢ** قیمتمندی пурбаҳоӣ, нарх ва арзиши баланд доштан.

Зи гавҳар суфтан устоде ҳаросад,
Ки қиматмандии гавҳар шиносад. *Низомӣ*

**ҚИМАТР||ҚИМАТРА** *а.* قمطر||قمطره саноч; қуттӣ, сандуқча.

Гӯянд, муаммаре замин кофт,
К-аз зери замин қиматрае ёфт. *Шоҳин*

**ҚИМАТСАНҶ** قیمتسنج муайянкунандаи баҳо, таъинкунандаи нарх ва арзиши чизе.

Гуфт: Чандин матои гавҳару ганч,
Ки наёяд ба ваҳми қиматсанҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚИМАТӢ** قیمتی гаронбаҳо, пурарзиш, қиматнок.

Оҳҳои қиматӣ хуш кардаем,
Мункири ғамҳои арзонем мо. *Зуҳурӣ*

◇ **ақиқи қиматӣ** *киноя аз* лаби сурх.

Чун бихандад он ақиқи қиматӣ,
Сад ҳазорон дил гирифтораш нигар. *Шамси Табрезӣ*

**ҚИМОЗ** *т.* قیماز 1. номи ғуломе; 2. каниз, хизматгор.

Бар дари хона бигӯ қимозро,
То биёрад ин риқоқу қозро. *Румӣ*

**ҚИМОР** *а.* قمار бозии ба пул, бозие, ки бурду бохт дорад.

Подшоҳона кардаем қимор,
Дови аввал хизона бохтаем. *Зуҳурӣ*

Либоси орият пеш аз талаб андохтан дорад,
Қимореро, ки бурде нест, дар пай бохтан дорад. *Соиб*

**қимор задан** қиморбозӣ кардан.

Қиморе занам бар сари нову он гаҳ
Зи сар пой созам, ба по мегурезам. *Хоқонӣ*

**ҚИМОРБОЗ** قمارباز касе, ки бо бозии қимор машғул аст.

**ҚИМОРБОЗӢ** قماربازی бозие, ки дар он бурду бохти нақдӣ ва ҷинсӣ мешавад.

Дасташ ба фусуни сеҳрсозӣ,
Бо чарх кунад қиморбозӣ. *Файзӣ*

**ҚИМОРПЕША** قمارپیشه *ниг.* қиморбоз.

Вазъи қиморпешагон пураҷаб асту ин аҷаб:
Навкари мӯҳтасиб барад куртаи садьямокро. *Савдо*

**ҚИМОРХОНА** قمارخانه ҷои махсуси бозии қимор, ки соҳиби он аз қиморбозон чӯтал мегирад.

Чашмаш ба нигоҳи ҷодувона,
Сад буткадаро қиморхона. *Файзӣ*

◇ **ин қиморхона** *киноя аз* дунёё.

Қалб аст муқомири замона,
Бигрез аз ин қиморхона. *Файзӣ*

**ҚИМОТ** *а.* قماط матое, ки дасту пои кӯдакро бо он мепечанд; ғундак.

Юнусро ... монанди кӯдаке ... дар қимот печида бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚИНДИЛ** *ю.-а.* قندیل *ниг.* қандил.

**ҚИНИНА||ҚИНИНАТ** *а.* قنینة||قنینه *ниг.* қанина.

**ҚИНОЪ** *а.* قناع рӯбанд, чашмбанд, ки занон ба рӯй мегиранд, бурқаъ.

Ба фарқаш зи иззу қаноат қиноъ,
Зи фармони ҳирсаш сари имтиноъ. *Ҷомӣ*

**ҚИНТОР** *а.* قنطار 1. воҳиди вазн, ки баробари 100 ратл ё қариб 45 кг аст; 2. пӯсти гов, халтаи чармин, ки тиллову нуқра ва ҷавоҳирот меандозанд.

Ҳам аз зарриконӣ, ҳам аз лаълу дурр
Басе чарму қинторҳо карда пур. *Низомӣ*

Зар на ба харвор, балки ба қинтор мебурданд, то андак замоне ганҷҳои гарон талаф шуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

3. *маҷ.* миқдори бисёре аз чизе; ◇ **қинтор-қинтор** хеле бисёр, аз ҳад афзун.

Хони хонон ... мавзунони саногустари худро қинтор-қинтор зар мебахшид. *«Хизонаи омира»*

**ҚИР** *ю.-а.* قیر 1. моддаи равғанмонанди сиёҳ ва часпак, ки аз нафт ҳосил мешавад ва онро барои муолиҷаи ҷароҳати шутурҳо кор мефармоянд, инчунин ба дарзи киштӣ мемоланд, то ки ба киштӣ об надарояд.

Чу нома бар ӯ хонд фаррух дабир,
Рухи шоҳ Ковус шуд ҳамчу қир. *Фирдавсӣ*

Шӯхи ман ҳар гаҳ кушояд турраи чун қирро,
Меканад шерозаи домони гул занҷирро. *Туғрал*

**қири ноб** *киноя аз* зулфи сиёҳ.

Бар сими сода бехта аз мушки суда гард,
Бар рӯи лола рехта аз қири ноб об. *Анварӣ*

**ба қир андудан** қир ба чизе молидан, то ки аз сӯрохҳои он об нагузарад.

Дар сандуқ ниҳод ва ба қир бияндуд ва ба рӯди Миср андохт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. *маҷ.* ранги сиёҳ.

Ҳалқаи ҳар дар мазан, лофи қаландар мазан,
Мурғ най, пар мазан, қир магӯ қорро.
*Шамси Табрезӣ*

Зи барқи наъли шабрангаш шаби қир
Мунаввар буд чун рӯзи ҷаҳонгир. *Бадрии Кашмирӣ*

**қиру кор** сиёҳу сафед.

Бо ғайри ҷинс агар бинишинӣ, бувад нифоқ,
Пайдост обу равғану пайдост қиру кор.
*Шамси Табрезӣ*

**қир кардан** сиёҳ кардан.

Дам-дам чу дуҳул нафир мекард,
Кофур ба латма қир мекард. *Шоҳин*

◇ **чашмаи қир** *киноя аз* шаб.

Чун субҳидам аз ғизолаи хур
Пӯшид замин ғулолаи зар,

Афшонд фалак зи чашмаи қир,
Аз меҳри ғизола қатраҳо шир. *Ҷомӣ*

**ба кирдори қир** ба монанди қир, сип-сиёҳ.

Чунон нангаш омад зи кори Ҳаҷир,
Ки шуд лолабаргаш ба кирдори қир. *Фирдавсӣ*

**қир рехтан** банд кардан, роҳи гузарро сахт бастан, маҳкам кардан.

Агар Яъҷуҷи даврон бишканад садди Сикандарро,
Тағофул бар дари арбоби ҳиммат қир мерезад.
*Сайидо*

**ҚИРАБ** *а.* قرب *ҷ.* **қирба||қирбат.**

Андар он водӣ гурӯҳе аз араб,
Хушк шуд аз қаҳти бороншон қираб... *Румӣ*

**ҚИРАД** *а.* قرد маймуни нар.

**ҚИРАДА** *а.* قرده *ҷ.* **қирад.**

Ҳоли эшон дар ташаббӯҳ ба уламо ва азкиё... чун қирада ва тӯтӣ [буд]. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҚИРАНДОЙ** قيراندای *ниг.* **қирандуд.**

Шикофи санг қирандой карданд,
Миёни қаъри Нилаш ҷой карданд. (1) *Ҷомӣ*

**ҚИРАНДУД** قيراندود **1.** қирмол, қир молидашуда, бо қир андовашуда.

Моғи дар обгир гашта равон,
Рост чун киштиест қирандуд. *Рӯдакӣ*

**2.** *маҷ.* сиёҳ, сип-сиёҳ, ба зулмот фурӯ рафта.

Даҳр чун дар сарои қирандуд
Тӯдаи дуда бо талотуми дуд. *Саноӣ*

**ҚИРБА||ҚИРБАТ** *а.* قربه||قربت машки об.

Қирбае пур кун зи Тасними замир,
Рӯҳро бо он ба саққоӣ фирист. *Хоқонӣ*

**ҚИРБОН** *а.* قربان ғилоф, ҷилде, ки камонро дар он нигоҳ медоранд.

Сиёвуш чу гуфтори меҳтар шунид,
Зи қирбон камони каӣ баркашид. *Фирдавсӣ*

**ҚИРВОН** I قيروان **1.** номи шаҳрест дар ғарби Африқо.

Зи паргори Чин то ҳади Қирвон,
Ба даргоҳи ӯ гашт пайке равон. *Низомӣ*

Ҷаҳон қиргун гашта то Қирвон,
Бароварда шаб дудаш аз дудмон. *Хоҷу*

**2.** *маҷ.* шаби торик, торикӣ.

Ҳар киро шаб бинам андар қирвон,
Рӯз бишносам ман ӯро бегумон. *Румӣ*

**ҚИРВОН** II قيروان *шакли арабишудаи* **корвон.**

**ҚИРВОТ** *а.* قرواط завраҳи калон, киштӣ.

Ба дарбанди он ноҳият раҳ наёфт,
Ба қирвотҳо рӯи дарьё шитофт. *Низомӣ*

**ҚИРГУН** قيرگون сиёҳ, ба ранги қир.

Он зоғ, нигаҳ кун, чу паррад,
Монанди яке қиргун ҷалепо. *Имора*

Офтобро аз тутуқи қиргуни шаб берун овард.
*«Равзат-ус-сафо»*

◇ **ҷодари қиргун** а) *киноя аз* шаб; б) *киноя аз* абри сиёҳ.

Чу хуршед он ҷодари қиргун
Бидарриду аз парда омад бурун... *Фирдавсӣ*

**ҚИРМИЗ** قرمز **1.** навъе аз ҳашароти сурхранги майда, ки ба шакли тухм ва ба ҳаҷми донаи наск буда, аз он ранги сурхи баланд месозанд; **2.** *маҷ.* ранги сурх.

Ҳаво рӯи заминро шуд мутарриз,
Ба софӣ оби дарьё не ба қирмиз. *Бадеӣ*

**ҚИРМИЗӢ** قرمزی сурхранг, сурх.

Нашоти маи қирмизӣ сохтанд,
Бисоте ҳам аз қирмиз андохтанд. *Низомӣ*

◇ **қирмизӣ об** *киноя аз* шароб.

Аз он қирмизӣ об хоҳам ба даст,
Ки Зардуштро кард оташпараст. *Зуҳурӣ*

**ҚИРОАТ** *а.* قرائت хондан, хониш.

Ҷуз аҳли Яман бар китобат ва қироати ӯ вуқуф надоштанд. *Авфӣ*

**ҚИРОБ** *а.* قراب **1.** ниём, ғилофи шамшер.

Санам зи хатти ту тавҳид бар забон ронад,
Ситам зи хомаи ту теғ дар қироб ниҳад. *Бадри Чочӣ*

**2.** тирдон.

Бар мисоли ҷангиён Миррих шуд пархошҷӯй,
То ба қаҳри бадсиголат баркашад тир аз қироб.
*Муиззӣ*

**ҚИРОН** I *а.* قران **1.** наздик шудан, пайвастани чизе ба чизе.

То нақш набаста буд ёқути лабат,
Бо об қирони оташи тез набуд. *Ҳофиз*

Қирони қавси қузах бо ҳилол бас аҷаб аст,
Худойро, бинамо тоқи абрувон ҳар ду. *Ҷомӣ*

**2.** *нуҷ.* ба ҳам наздик омадани ду ситораи сайёра дар як бурҷ.

Бупечиданд ҳар ду аз раҳи дид,
Қирони Зӯҳра бо Хуршед гардид. *Мулҳам*

**қирони ахтарон** ба ҳам наздик шудани ситораҳо.

Хуш бош, ки ғусса бекарон хоҳад буд,
Дар чарх қирони ахтарон хоҳад буд,
Хиште, ки зи хоки ту бихоҳанд задан,
Девори сарои дигарон хоҳад буд. *Хайём*

**қирони саъд (ё саъдайн)** а) наздик шудани ду ситораи саъд, мас. қирони Зӯҳра бо Муштарӣ ва қирони Моҳ бо Зӯҳра, ки гӯё ҳар кас дар он вақт таваллуд шуда бошад, хушбахт хоҳад буд ва ё коре, ки он гоҳ сар шуда бошад, ба некӣ ва ба хайр меанҷомад.

Қирони саъди чарх онро қарин аст,
Ки ёре дилпазираш ҳамнишин аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

б) *маҷ.* ба ҳам ҷамъ омадани ду дӯсти ҷонӣ.

Рӯзи дигар ҷаноби Муборизӣ ба Фирӯза расида, қирони саъдайн даст дод ва мухолифон бар ин қазия иттилоъ ёфта ба тадбири кори хеш пардохтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**3.** давр, аср; гардиши айём.

Сад қирон вахшу тайрро пас аз он
Фалак аз кушта мизбон бошад. *Анварӣ*

Ҳисомуддини Тирмизӣ... дар қирони Чингизхон ҷалои ватан шуда, ба Ҳиндустон омад.
*«Таърихи Фаришта»*

**қирон гирифтан** а) *ниг.* **қирон кардан;** б) ба ҳамдигар наздик омадан, бо ҳам як ҷо қарор гирифтан.

Парчами байрақи ту шуд гесӯи ҳафт хоҳарон
Чун маҳи роятат ба хур рӯзи ваға қирон гирифт.
*Бадри Чочӣ*

**қирон кардан** а) ба ҳам наздик шудани ду ситораи сайёра дар як бурҷ.

Мунаҷҷим, ки бидонад, фалон ситора нахуст ин ҷо бувад, боз он ҷо шавад ва сипас чандин соат бо фалон ситора қирон кунад. *Ибни Сино*

б) ба ҳам нишастан; бо ҳам як ҷо қарор гирифтан.

Чун меҳру моҳ дар як манзил қирон кардандӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

в) гардиш кардан.

Даврони фалак кунад қиронҳо,
Қ-аз парда бароянд ин замонҳо. *Файзӣ*

◇ **қирон афгандан** воқеае пеш овардан, ҳодисае барпо кардан.

Чун қарини шодие хоҳам шудан,
Бар сипеҳри ғам қироне афганӣ. *Анварӣ*

**дар толеъ будани қироне** воқеае дар пеш доштан, пешомаде аз хубӣ ё бадӣ доштан.

Ин писарро то ба охири синни чордаҳсолагӣ қироне дар толеъ аст. *«Чор дарвеш»*

**ҚИРОН** II قران пули нуқраи Эрон.

**ҚИРОНОТ** *а.* قرانات *ҷ.* **қирон** I.

**ҚИРОТ** *ю.-а.* قيراط **1.** ченаки вазн, ки баробари тахминан 200 миллиграмм аст ва махсусан дар санҷиши ҷавоҳирот кор фармуда мешавад.

Тарокима дар саводи Бағдод мутафарриқ шуда, дар ғорат ва тороҷ муболаға намуданд то ба ҳадде ки гове дар Бағдод ба панҷ қирот мефурӯхтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** *маҷ.* миқдори бисьёрками чизе.

Дахл як ҳабба неву харҷ ҳазор,
Моя қироту орзу қинтор. *Бедил*

**ҚИРТ** *а.* قرط гӯшвора, ҳалқаи гӯш.

**ҚИРТАЙН** *а.* قرطين *шакли дугонаи* **қирт.**

Равшан аз рӯяш чу сибтайн омаданд,
Аршро дуррайну қиртайн омаданд. *Румӣ*

**ҚИРТОС** *а.* قرطاس коғаз.

Бифармуд, то пеши ӯ шуд дабир,
Биёвард қиртосу мушку абир. *Фирдавсӣ*

**ҚИРФА** *а.* قرفه пӯстлох.

Сар карда фурӯ қирфа кабудест бунафша,
Қ-аз сабза ба зери қадамаш сабз мусаллост. *Ҷомӣ*

**ҚИРӢ** قيرى **1.** мансуб ба қир; **2.** аз қир сохташуда; **3.** *маҷ.* сиёҳ, ба ранги сиёҳи ғализ; ◇ **дили қирӣ** дили сиёҳ, дили бадхоҳ.

Аз раҳи сидқу сафо дурӣ чанд?
Дили қирӣ, рухи кофурӣ чанд? *Ҷомӣ*

**ҚИРҒИЗ** *т.* قيرغز яке аз халқҳои туркинажоди Осиёи Миёна, ки асосан дар Қирғизистон зиндагӣ мекунанд.

Қирғизу қазоқ он ашьёро, ки муҳосиби вахму хаёл аз эҳсои он оҷиз буд, омада соҳиби карданд. *Аҳмади Дониш*

**ҚИСАС** *а.* قصص *ҷ.* **қисса.**

Пайваста китоби ахбор ва қисас ва таворих мутолаа кардӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Аршошиёнӣ... дар илми таърих вуқуфи тамом дошт ва қисаси ҳиндро неку медонист. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚИСМ** *а.* قسم **1.** ҳисса, бахш.

Айёрон қисми моро диҳанд. *Авфӣ*

**2.** навъ, хел; гуна, тарз, тариқ.

Қазияҳо се қисманд... *Ибни Сино*

Ҳусни Лайлӣ гар аз ин қисм кунад пардадарӣ,
Рӯзаке ношуда оби рухи Маҷнун резад. *Шоҳин*

**аз ҳар қисм** ба ҳар тарз, ба ҳар тариқ.

Ночор барои обу алаф аз ҳар ҷинс тадбиру андеша мекард ва аз ҳар қисм — талаби пеша. *Савдо*

**3.** насиб, баҳра, рӯзӣ, тақдир.

То бахри як гурӯҳ зи некахтарист фахр,
То қисми як гурӯҳ зи бедавлатист ор. *Муиззӣ*

Қисми ӯ ҷуз ишқу ошуфтан надошт,
Қон-ш мешуд, заҳраи гуфтан надошт. *Аттор*

**ҚИСМАТ** *а.* قسمت **1.** ҳисса, бахш, қисм.

Баробар ба ҳам қисмати молашон,
Мувофиқ ба ҳам сурати ҳолашон. *Ҷомӣ*

**қисмат кардан** тақсим намудан, ҳисса-ҳисса ва бахш-бахш ҷудо кардан.

Бо ман байат кунед, то ман зарҳоро ба шумо қисмат кунам. *Авфӣ*

Обу ранги чеҳраи ӯро агар қисмат кунанд,
Бесухан, гулгунаи чандин гулистон мешавад. *Соиб*

**2.** тақдир, насиба.

Он кас, ки ба хубон лаби хандон додаст,
Хуни ҷигаре ба дардмандон додаст.
Гар қисмати мо надод шодӣ, ғам нест,
Шодем, ки ғам ҳазор чандон додаст. *Хайём*

Моро рӯзи азал коре ба ҷуз риндӣ нафармуданд,
Ҳар он қисмат, ки он ҷо рафт аз он афзун нахоҳад шуд. *Ҳофиз*

**қисмати азалӣ** тақдир, сарнавишт.

Чу қисмати азалӣ бе ҳузури мо карданд,
Гар андаке на ба вифқи ризост, хурда магир. *Ҳофиз*

Ба қисмати азалӣ гар ту розиӣ, зоҳид,
Зи ман маранҷ ба риндӣ, ки қисмати азал аст. *Шоҳин*

**қисмат афтодан** насиб шудан.

Қисматам кош дар он кӯӣ фитад дигар бор,
Ки аз он марҳала ман дил нигарон бастам бор. *«Тибби Юсуфӣ»*

**қисмат ниҳодан** а) тақсим намудан, бахш кардан.

Бирафт, он заминро ду қисмат ниҳод,
Ба ҳар як писар з-он насибе бидод. *Саъдӣ*

б) баҳра додан, насиба додан.

Гар ишқ ниҳад қисмати ман хорию офат,
Хорӣ ба ҳамийят бикашам, не ба латофат. *Урфӣ*

**ҚИСМАТХӮР** قسمتخور рӯзихур, насибахӯр; *киноя аз* бандаи худо.

Чу қисматхӯронро кунӣ роми хеш,
Бар он қисмат афтода дон номи хеш. *Низомӣ*

**ҚИСОР** *а.* قصار кӯтоҳ, калта.

Сурҳояш ҳама қисору тивол,
Қасрҳо з-он биҳишти фаррухфол. *Ҷомӣ*

Орзу дар балдаи Уда... девоне дар буҳури қисор назм мекард. *«Хизонаи омира»*

**ҚИСОРАТ||ҚАСОРАТ** *а.* قصارت чомашӯӣ, гозурӣ.

Имоми шаҳр, ки саҷҷода мекашид ба дӯш,
Ба хуни духтари раз ҷомаро қисорат кард. *Ҳофиз*

**ҚИСОС** *а.* قصاص куштани кушанда ба ивази одамкушии ӯ, интиқоми хунӣ дар муқобили хун; интиқом, қасос.

[Мусо] гуфт: Ин чӣ ҳолат аст? Гуфтанд: Хамр хӯрда ва арбада карда ва касеро кушта, акнун ба қисос фармудаанд. *Саъдӣ*

Бар хасми ҷаврпеша бикаш теғи интиқом,
Дар кеши ишқ афв зи қотил беҳ аз қисос. *Ҷомӣ*

Писарони амир шайх Муҳаммади мақтул ба қисоси падар амир Ҷаҳоншоҳро бикуштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**қисос кардан** интиқом гирифтан.

Ногуфта аз даҳони ту рамзе маро макуш,
Натвон қисос кард гуноҳи набударо. *Шоҳӣ*

**ба қисос гирифтан** ҷазо додан, интиқом гирифтан.

Қасро ба қисоси қатли ман нагиред,
К-аз ман биҳил аст қотили ман. *Саъдӣ*

**ҚИССА** *а.* قصه афсона; ҳикоят; саргузашт, шарҳи ҳол, баёни ҳол.

Боди сабо, чу бигзарӣ бар сари кӯи он парӣ,
Қиссаи Ҳофизаш бигӯ тоза ба тоза, нав ба нав. *Ҳофиз*

Ин қисса ниҳояте надорад,
Андозаву ғояте надорад. *Ҳилолӣ*

**қиссаи равшан** чизе, ки ҳама медонанд, ҳақиқати маълум ва ошкоро.

Фиреби ҷаҳон қиссаи равшан аст,
Бибин, то чӣ зояд, шаб обистан аст. *Ҳофиз*

**қиссаи тӯфон** *афсонаи об зер кардани тамоми рӯи замин, тӯфони Нӯх.*

*Бо ду каф ӯ зи бас ато, ки бибахшад,*
Хор намояд ҳадису қиссаи тӯфон. *Рӯдакӣ*

**қисса кӯтоҳ** қисса кӯтоҳ шавад!, гап тамом!

Мо шайху зоҳид камтар шиносем,
Ё ҷоми бода, ё қисса кӯтоҳ! *Ҳофиз*

**қисса афгандан** *ниг.* **қисса фигандан; қисса бардоштан** хабар овардан, огоҳӣ расондан.

Ба шоҳи ҷаҳон қисса бардоштанд,
Ки туркон чунин роят афроштанд ... *Низомӣ*

**қисса додан** ҳасби ҳол гуфтан, ҳоли касеро баён кардан.

Кист, к-ӯро зи мо хабар гӯяд,
Шоҳро қиссаи гадой диҳад. *Хисрави Деҳлавӣ*

**қисса кардан** гузориш додан, нақл кардан, ҳикоя кардан.

В-он мусофир ҳар он шигифт, ки дид,
Шоҳро қисса карду шоҳ шунид. *Низомӣ*

**қисса паймудан** ҳикоя кардан, шарҳ додани саргузашт.

Зоҳидо, бо ман мапаймо қиссаи паймон, ки ман
Аз паи паймонае сад аҳду паймон бишканам. *Салмони Соваҷӣ*

**қисса пардохтан** қисса гуфтан, гузориши ҳол кардан, саргузашт гуфтан.

Намози шоми ғарибон чу гирья оғозам,
Ба мӯяҳои ғарибона қисса пардозам! *Ҳофиз*

Ҳар дам аз нав достоне сохтӣ,
Ношунида қиссае пардохтӣ. *Ҷомӣ*

**қисса пурсидан** аҳволпурсӣ кардан, пурсуҷӯи гузориши ҳол намудан.

Ҷоно, туро кӣ гуфт, ки аҳволи мо мапурс,
Бегона гарду қиссаи ҳеҷ ошно мапурс? *Ҳофиз*

**қисса рехтан** баён кардан; **қисса рондан** гуфтугузор кардан аз саргузашти худ ё касе.

Ба хилват дарун дояшро бихонд,
Зи шаҳзода бо ӯ басе қисса ронд. *Ҷомӣ*

**сар омадани қисса** ба поён расидани саргузашт; *киноя аз* нобуд шудан, мурдан.

Донам сар ояд қиссаам, чандон намонад ғуссаам,
З-ин оҳи хунафшон, ки ман ҳар субҳу шоме мезанам. *Ҳофиз*

**қисса фигандан** ҳикоя кардан.

З-урдибиҳишт рӯзе даҳ рафта рӯзи шанбад,
Қисса фиганд зӣ мо бода ба даст мӯбад. *Ушнонии Ҷӯйборӣ*

**аз қисса гузаштан** нагуфтани матлабе.

Тубӣ зи қомати ту наёрад, ки дам занад,
З-ин қисса бигзарам, ки сухан мешавад баланд. *Ҳофиз*

**ҚИССАОВАР** قصه‌آور хабардиҳанда, даракдиҳанда, хабаррасон, пайк.

Чу бошад хӯша хушку гов лоғар,
Бувад аз соли тангаш қиссаовар. *Ҷомӣ*

**ҚИССАПАРДОЗ** قصه‌پرداز қиссахон, гӯяндаи саргузаштҳои аҷиб.

Ин навҳаи ӯ зи пардаи роз
Аз дарди ман аст қиссапардоз. *Ҷомӣ*

**ҚИССАХОН** قصه‌خوان *гӯяндаи саргузашт, афсонагӯӣ;* афсонахони махсуси подшоҳ.

Бар гирди хеш маъракае ҷамъ кардаӣ,
Дорӣ ба пушт сандалие ҳамчу қиссахон. *Сайидо*

**ҚИССИС** *а.* قسيس *шакли арабишудаи* **кашиш** II.

Чу зуннори қиссис шуд сӯхта
Чалипои митрон барафрӯхта ... *Фирдавсӣ*

Дар ин калисо басо қиссисон ва роҳибон нишаста бошанд ва «Инҷил» хонанд. *Носири Хисрав*

**ҚИССО** *а.* قثا бодиринг, хиёр.

Ҷумлагӣ гуфтанд бо Мусо зи оз,
Бақлу қиссоӣ адас, сиру пиёз. *Румӣ*

**ҚИСТ** *а.* قسط **1.** ҳисса, насиб, бахш; ҳиссае аз чизе, саҳм.

Туӣ, ки аз раҳи ташбиб қисти рӯзии халқ
Ба дасти туст, гар афрозию агар коҳӣ. *Заҳири Форьёбӣ*

Гӯӣ [сарзамини Бухоро] қисти маъмураи олам аст. *Аҳмади Дониш*

**2.** дод ва адл, адлу инсоф.

**ҚИСТАВ** *т.* قستو шитоб, шитобкорӣ.

Алғараз, то Карӣ аз вақти саҳар то дами аср
Ҷаҳд кардему расидем ба чандин қистав. *Шоҳин*

**ҚИСТОС||ҚУСТОС** *а.-ю.* قسطاس тарозу, тарозуе, ки хеле дуруст бармекашад, тарозуи ҳассос.

Аристотолис ин нақдро ба қистоси мантиқ бисохт ва ба маҳаки ҳудуд нақд кард. *Низомии Арӯзӣ*

**ҚИТАОТ** *а.* قطعات *ҷ.* **қитъа.**

**ҚИТМИР** *а.* قطمير **1.** пардаи донаки хурмо.

Кӯҳ бо ҳилми ту камтар зи яке мисқол аст,
Баҳр бо ҷуди ту камтар зи яке қитмир аст. *Муиззӣ*

**2.** *маҷ.* чизи беаҳамият, чизи хурду майда ва беарзиш.

Хуршоҳ... дар фанни таърих китобе мабсут навишта ва нақир ва қитмири воқеаи Қутбшоҳия ... дар он ҷо зикр карда. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚИТОЛ** *а.* قتال куштор, кушокуш дар ҷанг.

Моли ту аз дуздӣ ва қитол ҳосил шудааст. *Авфӣ*
Сояпарвардаро чӣ тоқати он,
Ки равад бо муборизон ба қитол. *Саъдӣ*

◇ **қитоли нафс** мубориза бо нафс, бар зидди орзуҳои паст.

Дар қитоли нафси худ мардона бош,
Аз ҷаҳони аҳли он бегона бош. *Шоҳидӣ*

**ҚИТОР** *а.* قطار *ниг.* **қатор.**

**ҚИТЪА** *а.* قطعه **1.** тикка, пора, порча, қисме аз чизе.

Чун коса пеши вай ниҳод, як қитъа нон баргирифт. *Авфӣ*
Аҳволи маро дидию раҳми ту наёмад
Дил нест магар дар бағалат, қитъаи санг аст! *Туғрал*

**2.** *адш.* шакли шеърист, ки мисраи дуйӯми ҳамаи байтҳо ҳамқофия меояд.

**ҚИФ** *а.* قيف олате, ки бо он об ва моеотро ба зарфи даҳонтанге мерезанд.

Чун хари ташна хаёли ҳар яке,
Аз қифи тан фикрро шарбат яке. *Румӣ*

**ҚИФОЛ** *ю.* قيفال *тиб.* раги даст, ки аз он хун мегиранд.

Чу шуд ҳарорат бар шохи арғувон ғолиб,
Табиби боди сабо хун кушод аз қифол. *Убайди Зоконӣ*
Кор бо ишқ аст, Бедил, в-арна дар майдони лоф
Булҳавас ҳам метавонад хуне аз қифол рехт. *Бедил*

**қифол кушодан** раг задан.

Фассод буд субҳ, ки қифоли шаб кушод,
Хуршед ташти хуну маҳи ид нештараш. *Хоқонӣ*

◇ **қифол аз дасти мардумаки дида задан** хун гиристан, сахт гиристан.

Адӯ ҳарорати бими ту дорад андар дил,
Зи дасти мардумаки дида з-он занад қифол. *Анварӣ*

**ҚИФОР** I *а.* قفار *ҷ.* **қафр** I.

**ҚИФОР** II *а.* قفار *ҷ.* **қафр** II.

Лашкариёнаш баъзе қатил ва баъзе дар қифору саҳорӣ пароканда ва мутафарриқ шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚИФЧОҚ** *т.* قفچاق *ниг.* **қибчоқ.**

... Ки аз бими қифчоқи ваҳшисиришт
Дар ин марз тухме наёрем кишт. (2) *Низомӣ*

**ҚИШЛОҚ** *т.* قشلاق деҳае, ки бодиянишинон ва деҳқонон аз дашт кӯчида ба он ҷо зимистонро мегузарониданд.

Офтоб дар авсати қавс буд, ки рӯи таваҷҷӯҳ ба қишлоқи Ақсулот ниҳоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Қишлоқ ҷои гармсер, ки дар он ҷо зимистон ба сар баранд. *«Хизонаи омира»*

**ҚИШР** *а.* قشر пӯст, пӯчоқ.

Аз ҳама айшу хушиҳову маза
Ӯ набинад ғайри қишри харбуза. *Румӣ*

Суханест, ки ҳар касро дар он мадхал набошад, аксар ҷамоат қишр ва беруни он донанд ва ба маънӣ нарасанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚИҲФ** *а.* قحف **1.** косахонаи сар; **2.** пиёлаи чӯбин ба шакли косахонаи сар.

Як қиҳф хуни баччаи токам фирист, аз он-к
Ҳам бӯи мушк дораду ҳам гунаи ақиқ. *Имора*
Хуррам бувад ҳамеша бад-ин вақт одамӣ,
Бо бонги зеру савти бами қиҳфи дарғамӣ. *Манучеҳрӣ*

**ҚОБ** *т.* قاب **1.** устухони оринҷ ва пошнаи пой; **2.** буҷул, устухони ҷоркунҷа, ки бо он қимор мебозанд.

Дар ватан бахти забун дорад замингирам мудом,
Афтад аз сустӣ ба як паҳлу чу қоб ин бадқимор. *Шафеи Асар*
Гаҳе ки бозии миру вазир тарҳ шавад,
Нишон зи дузд наёбанд дар гирифтани қоб. *Туғро*

**3.** зарф; табақ.

Ҳазорон қоби заррин зери сарпӯш
Дар он неъматгаҳ оварданд бар дӯш. *Нозим*

◇ **қоби айнак** айнакдон, ғилофи айнак.

Бахти қоби айнаку оина дорад хонаам,
Ғайри равшандил надорад роҳ дар кошонаам. *Мӯҳсини Таъсир*

**қоби мусҳаф** ҷилди китоб, китобдон, махсусан ҷилди Қуръон.

То шуд ниқоби рӯяш ҳамранги қоби мусҳаф,
Тафсир гашт бетоб аз печутоби мусҳаф. *Туғро*

**ҚОБА-ҚАВСАЙН** *а.* قاب‌قوسين **1.** фосилаи байни ду абрӯ.

Аз миёни қоба-қавсайни ту меҷустам хабар,
Абруват бар рӯи зебо каҷ нишасту гуфт: Рост! *Исмат*

**2.** *маҷ.* бисёр наздик.

Бибин, эй ҳафтсола қурратулъайн,
Мақоми хештан дар қоба-қавсайн. *Низомӣ*
Дафъатан то қоба-қавсайн ӯ парид,
Роҳи садсола ба як ҷунбиш бурид. *Румӣ*

**ҚОББОЗӢ** قاب‌بازى буҷулбозӣ.

**ҚОБИЗ** *а.* قابض **1.** гиранда, қабзкунанда; **2.** қабулкунанда; анбордор.

Аз гандуму ҷав ... ба анборе, ки дар он ҳудуд муайян шуда, таҳсими қобиз кунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**қобиз гаштан** гиранда шудан, ба даст даровардан, забт кардан, мутасарриф шудан.

Султон балдаи Лоҳурро қобиз гашта, ба яке аз умарои мӯътамад супурд. *«Таърихи Фаришта»*

**3.** давое, ки дарунравиро нигоҳ медорад, нигоҳдорандаи исҳол.

Ҳар киро дар табиат итлоқ аст,
Хӯрдани қобизаш чу тарьёқ аст. *Ҷомӣ*

◇ **қобизи арвоҳ** *д.* фариштаи марг, Азроил, ки гӯё ҷони одамонро мегирад.

Нақди ҳаёт ба қобизи арвоҳ супурд. *«Равзат-ус-сафо»*
Ҷони худ бидҳаду ҷони ту иваз бистонад,
Гар бувад қобизи арвоҳ ба фармони падар. *Ҷомӣ*

**ҚОБИЛ** I *а.* قابل **1.** қабулкунанда, пазиранда.

То огаҳ аст ақл, ки аз хомаи қазо
Нақши вуҷуд қобили нафъу зарар уфтад. *Анварӣ*
Чандон даридааст гиребони тоқатам
Дасти ғамат, ки нест дигар қобили ямоқ. *Шоҳин*

**2.** *лоиқ*, сазовор, писандида.

Ҳар кӣ оинаи софӣ нашуд аз занги ҳаво,
Дидааш қобили рухсораи ҳикмат набувад. *Ҳофиз*

**3.** мустаид, истеъдоднок, қобилиятнок.

Шукр кун, Хисрав, балои ишқро,
З-он ки ин файзест, к-аз қобил нарафт.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**қобил будан** истеъдод доштан.

Чун бувад асли ҷавҳаре қобил,
Тарбиятро дар ӯ асар бошад. *Саъдӣ*
Иноятхост ғамро бо ту, Исмат,
Ту дар маънӣ най қобил, чӣ ҳосил? *Исмат*

◇ **қобили амонат** *киноя аз* инсон; **қобили нузул** сазовори истиқомат кардан.

Ҷуз ман, ки нест хонаи ман қобили нузул,
Рӯи туро кӣ дид, ки аз худ бадар нашуд?! *Соиб*

**қобил сохтан** омода кардан, тайёр кардан.

Рӯи ҷонон талабӣ, оинаро қобил соз,
Варна ҳаргиз гулу насрин надамад з-оҳану рӯй.
*Ҳофиз*

**қобил шудан** омодагӣ ҳосил кардан, тайёр шудан.

Дидаро чандон, ки бо хуни ҷигар додем ғусл,
Аз сияҳбахтӣ тамошои туро қобил нашуд. *Исмат*

**қобили дармон шудан** сазовори тандурустӣ будан, шифопазир будан.

Дардманде, ки кунад дард ниҳон пеши табиб,
Дарди ӯ бе сабабе қобили дармон нашавад. *Ҳофиз*

**қобили назар гардидан** лаёқати ҳузур пайдо кардан, ба қабули касе сазовор шудан.

Ҳар кӣ гардид қобили назараш,
Ғолибият дамид аз асараш. *Бедил*

**қобили таъбир набудан** маънӣ надоштан, лоиқи тафсир ва гузориш набудан.

Ғами ҳаёт надорам зи майпарастиҳо,
Ки нест қобили таъбир хоби мастиҳо. *Соиб*

**ҚОБИЛ** II *а.* قابیل дар ривояти Таврот номи яке аз писарони Одам.

Ҷаври ман аз он зулфи балоҷӯй, азеро-к
Ҳамгунаи зоғ омаду хампешаи Қобил. *Мунҷик*
Аввал фарзанде, ки аз вай мутаваллид гашт, Қобил буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОБИЛА** *а.* قابله доя, момодоя.

Вақте аз қобилаи хеш шунидам, ки мегуфт...
*Саъдӣ*

**ҚОБИЛИ(Й)ЯТ** *а.* قابلیت истеъдод, қариҳа, хусусияти аз худ намудан дар табиати инсон.

Ё дар ин қавм нест маърифате,
Ё маро ҳеҷ қобилийят нест. *Фузулӣ*
Азбаски қобилийят дар ишқ доштам,
Кардам атои фарзи ту бар кирдигор фарз. *Урфӣ*

**ҚОБИЛӢ** I قابلی қобил будан; қобилият.

**ҚОБИЛӢ** II قابلی палави маъмулӣ, ки сабзӣ, пиёз, равған бо гӯшт бирьён карда мешавад, бар хилофи палави софӣ, ки равғани доғ аз болои биринҷи пухта андохта мешавад.

Бар ҳар ноқобиле сад қобилӣ бахшанд ҳар рӯзе,
Ба софиҳои дил бояд дуоҳо кард султонро. *Савдо*

**ҚОБУ** *т.* قابو фурсат, фурсати муносиб, мавқеи қулай; **қобу ёфтан** фурсати муносиб пайдо кардан.

Одилшоҳ ... баъзе авқот, ки қобу меёфт, бар бархе мавозеъ ... дасти ҷуръат дароз мекард.
*«Хизонаи омира»*

... Қарор дод, ки ҳарчанд хар ба гирди ӯ бигардад, шер бад-ӯ илтифот нанамояд, то вақте ки қобу ёбад.
*«Нигори дониш»*

**ҚОДИМ** *а.* قادم қадамзананда; оянда.

Макшуф ба кӯшишу ба бахшиш,
Машғуф ба қодиму ба зоҳиб. *Анварӣ*

**ҚОДИР** *а.* قادر **1.** боиқтидор, тавоно, нируманд.

Ба қавл бандаи яздони қодиранд, валек
Ба эътиқод ҳама умматанд шайтонро. *Носири Хисрав*

**қодир будан** тавоно будан, қудрат доштан; аз ӯҳда баромадан.

Басе шевантирозиҳо намуданд,
Вале қодир ба тадбираш набуданд. *Нозим*
Ва онҳо касоне бошанд, ки қодир бар иктисоби қути явмия нестанд. *Аҳмади Дониш*

**қодир шудан** ғолиб омадан, забардаст будан.

Бар аҷзи душман раҳмат макун, ки агар қодир шавад, бар ту набахшояд. *Саъдӣ*
Бар гунаҳгор чун шудӣ қодир,
Афвро шукри неъмати худ соз. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *д.* номи худо.

Ин ҳама осор, ки нодирнамост,
Бар сифати ҳастии қодир гувост. *Ҷомӣ*

◇ **қодири бечун** тавонои бемонанд; *киноя аз* худо.

Ин ҳама қодири бечун ҷиҳати ман эҷод фармуд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОДИРАНДОЗ** قادرانداز тирандозе, ки дар нишон гирифтан хато намекунад; он кӣ дорои қудрати тирандозӣ мебошад; *муқ.* **қадарандоз.**

Мурассаътаркаше, чобуксаворе, қодирандозе,
Қавибозу камондоре, хадангалмос пайконе. *Сайидо*

**ҚОДИРДАСТ** قادردست *ниг.* **қодирандоз.**

Тир, к-аз мӯ дуруст ҷастию соф,
Барнаҷастӣ аз ӯ ба гоҳи шикоф.
З-он хато бо савори қодирдаст
Ҷаста меҷуст мир шаст ба шаст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚОДИРӢ** قادری боиқтидорӣ, тавоноӣ.

Аз баҳри халқ эзидат андар макон намуд,
Зеро ки халқро зи бирун нест қодирӣ. *Воизи Сарахсӣ*

**ҚОЗ** *т.* قاز навъе аз мурғи обии калони сафед ё хокистарранг, ғоз.

Амир эшонро ба сабру фараҷ хонда дилдорӣ медод, ки дар асно ҷамоате аз қоз ба ҳаво мерафт.
*Аҳмади Дониш*

**ҚОЗГИР** قازگیر шикоркунандаи қоз.

Зи бози тезчанги иштиҳои қозгири мо
Халосӣ нест дар саҳрои лаълӣ мурғи бирьёнро. *Савдо*

**ҚОЗИХОНА** قاضی‌خانه ҳавлие, ки он ҷо қозӣ истиқомат дорад ё маҷлиси мурофиа барпо мегардад.

Махдум ба тарафи Ғиҷдувон шитофтанд, қозихонаро суроғ карданд. *Садри Зиё*

**ҚОЗИЮЛҚУЗОТ** *а.* قاضی‌القضاة калони қозиҳо, қозикалон.

Рӯзе назди қозиюлқузот рафтам. *Авфӣ*

Маъмуни халифа бо Яҳъёи Актам, ки қозиюлқузоти Бағдод буд, ба тамошо баромад. *Аҳмади Дониш*

**ҚОЗИЮЛҚУЗОТӢ** قاضی‌القضاتی қозикалонӣ.

Қозиюлқузотии Хатлон ӯро дод, ки он ҷо бисту анд мадраса аст. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҚОЗИЮЛҲОҶОТ** *а.* قاضی‌الحاجات бароварандаи ҳоҷатҳо, ҳоҷатбарор; *киноя аз* худо.

Ҳавоиҷ ва муҳиммот ба қозиюлҳоҷот марфӯъ медоштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОЗУРА** *а.* قاذوره кори бад, гуноҳи сахт, ҳаромкорӣ.

**ҚОЗУРОТ** *а.* قاذورات *ҷамъи* 1. *ҷ.* **қозура**; 2. наҷосатҳо; ахлотҳо.

Тоифае рафтанд ва ба наҷосату қозурот онро монанди табиати аҳли хилоф ва шиқоқ тира ва мукаддар сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОЗЧАРОНӢ** قازچرانی 1. чаронданн қоз; 2. *киноя аз* бекорхӯҷагӣ.

**ҚОЗҒОН||ҚАЗОН** *т.* قازغان||قزان деги бузург.

Дар ҳадиси дигарон дил дон чунон,
К-об ҷӯшон з-оташ андар қозғон... *Румӣ*

◇ **қозғонаш сарнагун шудааст** *киноя аз* камоли бесомонӣ ва парешонӣ.

**ҚОЗӢ** *а.* قاضی мансабдори шаръӣ, ки кашмакашҳои оммавӣ ва оилавиро аз рӯи қонуни шариат ҳал мекунад.

Қозӣ, ки ба ришват бихӯрад панҷ хиёр,
Собит кунад аз бахри ту сад харбузазор. *Саъдӣ*

Ба нафрин кушоданд он гаҳ забон,
Бирафтанд то пеши қозӣ давон. *Савдо*

**қозии калон** қозикалон, қозии асосӣ, ки дар пойтахти аморат мурофиа мекард.

Дар байни Абдулазизхоҷа ва қозии калон кудурате буд. *Садри Зиё*

◇ **қозии фалак** (ё **чарх**) *киноя аз* сайёраи Муштарӣ; **қозии ҳоҷот** ҳоҷатбарор; *киноя аз* худо.

Ҳофиз, оби рухи худ бар дари ҳар сифла марез!
Ҳоҷат он беҳ, ки бари қозии ҳоҷот барем. *Ҳофиз*

**ҚОИД** I *а.* قائد 1. асокаш, роҳнамо.

Нобино шуда буд, ғуломе дошт, ки қоиди ӯ буд. *Авфӣ*

Биё, гӯшро қоиди ҳуш кун,
В-аз он гавҳар овезаи гӯш кун. *Ҷомӣ*

2. сипаҳсолор, фармонфармои лашкар, сарлашкар.

Он қоид Фаластинро фатҳ фармуда, азми Димишқ кард. *«Равзат-ус-сафо»*

◇ **қоиди бахт** раҳнамои бахту толеъ.

... Ки гар қоиди бахт раҳбар шавад,
Аз он хоки покам муяссар шавад... *Шоҳин*

**ҚОИД** II *а.* قاعد нишинанда, нишаста.

Гар ба хидмат қоиме хоҳӣ, манам,
В-ар намехоҳӣ, ба ҳасрат қоидӣ. *Саъдӣ*

**қоид кардан** гузордан, ба ҷо овардан.

Он шаб аз заъфи рӯза он сара мард
Фарзу суннат намоз қоид кард. *Саноӣ*

**ҚОИДА** *а.* قاعده 1. асос, поя, буньёд.

Ҳусни ту гар ҳам бар ин қарор бимонад,
Қоидаи ишқи ӯ устувор бимонад. *Анварӣ*

Санг кашиданди, то қоидаи хона мӯҳкам карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қоида ниҳодан** поя гузоштан.

Ҳар кӣ дар гетӣ бинои кини ӯ оғоз кард,
Он биноро қоида бар лаънату нафрин ниҳод. *Муиззӣ*

Зи бас ҷафои ту бар ошиқон зи ҳад бигзашт,
Ниҳод қоидаи ишқ рӯ ба вайронӣ. *Шоҳин*

2. расму одат.

Ин қоида гар чунин бимонад,
Буньёди харобии ҷаҳон аст. *Анварӣ*

Ман маломатзадаам, лек дар оини вафо
Равишу қоидаи кори маро дидӣ? — Не! *Савдо*

**қоидаи нифоқ** нифоқпешагӣ, расми нифоқ, мунофиқӣ.

Бахри фиреби аҳли дил чанд кунӣ пичир-пичир?
Нест бинои маҳкаме қоидаи нифоқро. *Савдо*

3. дастур, оин, қонун.

Вай қоида ниҳода буд бар аҳли рустой, ки аз деҳқонон ва маликзодагон дувист барно камари заррин барбастӣ ва шамшер ҳамоил карда ба хидмат омадандӣ. *«Таърихи Наршахӣ»*

Абдумалики Абӯнаср..., ки ӯ вазири Алпарслон ... буд..., фармуд, то он қоидаро бартараф сохтанд. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

◇ **қоидаи худо** нағмаи шутурронӣ.

В-он шефта буд нағмапардоз,
Бар қоидаи худо навосоз. *Ҳилолӣ*

**қоида шикастан** назму тартиби корро вайрон кардан.

Он бағйпешаи табаҳандеша, к-аз ғурур
Дар кини шоҳ қоидаи хобу хӯр шикаст. *Имодии Шаҳриёрӣ*

**аз қоида афзун афтодан** аз низом берун шудан, аз тартиб баромадан.

Хол, ки аз қоида афзун фитад,
Бар рухи маъшуқа на мавзун фитад. *Ҷомӣ*

**аз қоидаи хирад гардидан** девона шудан, аз ақл бегона шудан.

Яъне Маҷнун — асири Лайлӣ,
Шӯридаи доругири Лайлӣ,
Чун аз худу қавми худ бигардид,
В-аз қоидаи хирад бигардид. *Ҷомӣ*

**ҚОИЛ** *а.* قائل 1. гӯянда; ҳикояткунанда.

Шунидам, қоиле мегуфт, ки овози вай мешунидам, аммо шахси вайро намедидам. *Ҷомӣ*

Аз ин ҷо маълум шуд, ки қоили матлаъ Ҳунарвархон аст. *«Хизонаи омира»*

2. иқроршаванда, мӯътақид; мӯътариф, эътирофкунанда.

Гурӯхе, хоксоронем сар дар поят афканда,
На роҳи аҳлро лоиқ, на дарди ишқро қоил. *Исмат*

**қоили сидқ** ростгӯй, ростқавл.

Сураташ хубу ҳайаташ комил,
Қоили сидқу олими омил. *Саной*

**ҚОИМ** *а.* قائم **1.** рост; устувор, пойдор.

Чаҳор пора санги бузург ҳар як чун манорае сӣ газ қоим истода ва аз сарҳои он қатароти об чаккон. *Носири Хисрав*

Эй ба ту қоим вуҷуди асли ҳар мавҷуди мо,
В-эй зи ту равшан чароғи гавҳари мақсуди мо. *Махфӣ*

**2.** ходим, хизматгор.

Мо дар ҳаммом шудем ва даллоку қоим даромаданд. *Носири Хисрав*

**3.** дуранг шудани бозии шатранҷ дар мавқее, ки шоҳ ва дигар мӯҳраҳои ҳариф қобили ҳаракат намебошанд.

Шатранҷи ин санои туам қоими замона,
Қ-аз натъи мидҳати ту бурун лашкаре надорам. *Хоқонӣ*

**4.** пинҳон шудан, руст шудан; ◇ **қоими панҷум осмон** сайёраи Миррих; **қоим ба зот** азалӣ, абадӣ, ҷовид, ба асли зоти худ пойдор.

Ман каломи ҳаққаму қоим ба зот,
Қути ҷони ҷону ё қути закот. *Румӣ*

**қоим будан** а) давом доштан; муттасил ва пайваст будан.

То намози дигар миёни ҳар ду гурӯҳ ҷангу низоъ қоим буд. *«Равзат-ус-сафо»*

б) ба хидмат истодан.

Бар дари ӯ муқиму қоим бош,
То бувад ҷон, ба ҷон мулозим бош. *Ҷомӣ*

**қоим ба феъл будан** ҳаракат доштан, қобили ҳаракат будан.

Модда ба нафси хеш қоим ба феъл нест. *Ибни Сино*

**қоим доштан** нигоҳ доштан, барқарор доштан.

Нуктаи хуш гуфтааст он дурбин:
Адл дорад мулкро қоим, на дин. *Ҷомӣ*

**қоим истодан** истодан; дар хизмат будан.

Ҷон дар сари ман фишонда доим,
Ман хуфтаву ӯ ситода қоим. *Шоҳин*

**қоим кардан** барпо кардан.

Сайидо, ин он ғазал бошад, ки Соиб гуфтааст:
Мекунӣ қоим қиёматро, аз он боло мапурс. *Сайидо*

**қоим шудан** барпо шудан; пойдор мондан.

Чун ҷанг миёни эшон қоим шуд ва дароз кашид, Фур Искандарро ба муборазат хост. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Умарои ҳузур нахостанд, ки пои наввоб дар остони хилофат қоим шавад. *«Хизонаи омира»*

**ҚОИМА** *а.* قائمه **1.** *ниг.* **қоим** 1.

Аммо девори масҷид қоима нест ва рукнҳо вармолидааст, то ба мудаввари моил аст. *Носири Хисрав*

**2.** поя.

Чаҳор қоимаи сарир муҳозии ин чаҳор санг бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

Аз ин чахор қоима ҳар кадом ки нуқсон орад, он се дигарро қиём намонад. *Аҳмади Дониш*

**3.** пой; **4.** хатти рост, перпендикуляр.

Чунон ки гӯянд андар ҳандаса, ки ҳар хати мустақим, ки бар хати мустақим истад, ду зовия кунад, чун ду қоима. *Ибни Сино*

◇ **қоимаи шамшер** дастаи шамшер.

Ҳонӣ даст ба қоимаи шамшери сарҳанге аз сарҳангони писари Зиёд бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОИМАНДОЗ** قائم‌انداز ғолиби ҷанг; бозигари комил дар шатранҷ.

Ман ар бо ту чарбам ба ҳангоми кин,
Бувам қоимандози рӯи замин. *Низомӣ*

**ҚОИММАҚОМ** قائم‌مقام **1.** ҷонишин, халифа, ноиб.

Гар дӯстро ба дигаре аз ман фароғат аст,
Ман дигаре надорам қоиммақоми дӯст. *Саъдӣ*

Бо қадди ту санавбар дар чашми ман наёяд,
Ӯ кист, то қадатро қоиммақом бошад! *Салмони Соваҷӣ*

Баъд аз вай қоиммақоми вай дар маснади иршод фарзанди вай Шайх Садриддин будааст. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* фарзанд; ворис.

Ба шайхе дар он буқъа кишвар гузошт,
Ки дар дуда қоиммақоме надошт. *Саъдӣ*

**ҚОИМУЛЛАЙЛ** *а.* قائم‌اللیل шабхез барои намозхонӣ, зоҳид.

Туӣ қоимуллайли шабзиндадор,
Гар имшаб бимирам, ту шаб зинда дор. *Хоҷу*

**ҚОИМӢ** قائمی пойдорӣ, устуворӣ.

Андар он коре, ки дорад он сабот,
Қоимӣ деҳ нафсро, бахшаш ҳаёт. *Румӣ*

**ҚОЛ** *а.* قال гуфт; гуфтор.

Аз сухангӯй қол пурс, на ҳол,
Аз зиреҳгар зиреҳ талаб, на ҷувол. *Саной*

Ман аз он равзан бидидам ҳоли ту,
Ҳол дидам, кай ниюшам қоли ту. *Румӣ*

**қолу мақол** гуфтугӯ, гап-гапи мардум, гапҳои ҳархела.

Ман, ки малул гаштаме аз нафаси фариштагон,
Қолу мақоли оламе мекашам аз барои ту. *Ҳофиз*

**қолу қил** *ниг.* **қил (қилу қол).**

Аз қолу қили мадраса ҳолӣ дилам гирифт,
Якчанд низ хидмати маъшуқу май кунам. *Ҳофиз*

**ҚОЛАБ||ҚОЛИБ** *а.* قالب **1.** тан, бадан, пайкар.

Писараш хост, ки қолаби ӯро ба мавзеи дигар, ки аз ин офат эмин бошад, нақл кунад. *«Ахлоқи Муҳсинӣ»*

Он марди мутазаллим аз биму хавф қолаби беҷон шуда буд. *Аҳмади Дониш*

**2.** чорчӯбаи хиштрезӣ, қуттии хиштрезӣ, андозаи хишт; андозаи чоркунҷа е ба шакли дигар, ки заргарон, рехтагарон, ҳалвогарҳо ва ғ. моеъро ба он мерезанд.

Медамад рӯҳи наботи карамат дар тани сард,
Ҳамчу он шир, ки дар қолаби қанд аст равон *Афзали Собит*

**3.** коғази нақшандозӣ, трафарет.

Гарчи бо ман он нигори босмагар ҳаммактаб аст,
Қардаҳояш бе таҳ асту гуфтаҳояш қолаб аст. *Сайидо*

◇ **қолаби меҳроб** тоқи меҳроб.

Аз абруят ба қолаби меҳроб ҷон намонд,
Хоҳад имом омаду бар вай намоз кард. *Мушфиқӣ*

**қолиби фарсуда** тан.

Зи сӯзи қолиби фарсуда будам роҳате гаҳ-гаҳ,
Кунун з-он устухонҳо низ хокистар намеёбам. *Исмат*

**қолиби хокӣ** тан, ҷисм, бадан.

Қолиби хокӣ суви хоке фиганд,
Ҷону хирад сӯи самовот бурд. *Рӯдакӣ*

**қолаб задан** тан додан, таслим шудан.

Ҳакиме, ки ҷоми лаболаб зада,
Расида ба асрору қолаб зада. *Туғро*

**қолаб тиҳӣ кардан** (*ё* **сохтан**) а) беҳуш шудан.

Қолаб тиҳӣ зи дидани вайрона кардаӣ,
Эй вой, агар нигоҳи ту афтад ба рӯи ганҷ. *Соиб*

**б) ҷон додан, мурдан.**

Гӯянд: Он рӯз аз гӯшаи айвон мусичае парвоз карда худро дар канори Ҳофиз андохт ва қолаб тиҳӣ сохт. *Восифӣ*

Наздик буд, ки қолаб тиҳӣ кунем ё саросема андар баҳр афтем. *Аҳмади Дониш*

**ҚОЛАБКОРӢ** قالب کاری иморате, ки шифти онро аз оҳаку хишт ё санг месозанд.

Хандаҳо дорад зи равзан хонаи меъмориат,
То чӣ бар қолаб занад баҳри ту қолабкорият. *Мӯҳсини Таъсир*

**ҚОЛАТ** *а.* قالت гуфтор.

Дастбозист қолати ту ҳанӯз,
Пои домест ҳолати ту ҳанӯз. *Саноӣ*

**ҚОЛА-ҚОЛА** *а.* قال‌قال гуфтугӯ, сӯҳбат, гап-гапи мардум; овоза.

Расвоии мираки кабобӣ
Олам бигирифт қола-қола. *Шарафуддини Алии Яздӣ*

**ҚОЛИБ** *а.* قالب *ниг.* **қолаб.**

**ҚОЛИБОФ** قالی‌باف гилембоф.

**ҚОЛИБТИҲӢ** قالب‌تهی дарунхолӣ, миёнковок.

Зи ғурридани кӯси қолибтиҳӣ
Даромад ба сар мӯйро фарбеҳӣ. «*Таърихи Фаришта*»

Дар шаби маҳтоб бе май базми айшам дарҳам аст,
Шиша чун қолибтиҳӣ шуд, моҳ шамъи мотам аст. *Носир Алӣ*

**ҚОЛИН||ҚОЛӢ** *т.* قالین‌||قالی гилеми пашмини патнок.

Гар озодаӣ, бар замин хуспу бас,
Макун баҳри қолӣ заминбӯси кас! *Саъдӣ*

Қолист маро чу фарши хона,
Гӯ: Хез, ҳасир, аз миёна! *Шоҳин*

Ҷумла гилему қолини бобо аз они ман,
В-он нақшҳои мондаи бӯрьё аз они ту. *Мушфиқӣ*

Хонаи ин қавмро чун масҷиди одина дон,
Зинати қолин таъни пешайвон асту бас. *Сайидо*

**ҚОЛИНШИНОС** قالین‌شناس *ниг.* **қолишинос.**

**ҚОЛИЧА** قالیچه қолини хурд; ҷойнамоз; **қоличаи Сулаймон(ӣ)** а) қолинчаи афсонавие, ки гӯё ба ҳаво парвоз карда соҳибашро ҳар ҷо мебурдааст.

Печида по ба домон гаштем оламеро,
Қоличаи Сулаймон домони мост гӯӣ. *Матлаъӣ*

**б)** гилеми пурбаҳо.

Намениҳем, гараш миннате чакад аз хун,
Сурини хеш ба қоличаи сулаймонӣ. *Фавқӣ*

**ҚОЛИШИНОС||ҚОЛИНШИНОС** قالی‌شناس||قالین‌شناس мутахассиси шиносандаи неку бади гилем.

Нарх надорад бари қолишинос,
Қолии абрешиму тораш палос. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚОЛУС** قالوس *мус.* **номи навое аз мусиқӣ.**

Ҳаме то барзанад овози булбулҳо ба бустонҳо,
Ҳаме то барзанад қолус хуньёгар ба мизмарҳо. *Манучеҳрӣ*

**ҚОЛӢ** I *т.* قالی *ниг.* **қолин.**

**ҚОЛӢ** II *а.* قالی: **ҳолӣ ва қолӣ** ботинӣ ва зоҳирӣ.

Сулаймонхоҷа марде буд бебоку лоубол ва мункири камолоти ҳолию қолии он ҷаноб. *Садри Зиё*

**ҚОМ** *м.* قام фолбин, найрангбоз, соҳир.

Баъзе тақрир кунанд, ки қомон дар илми шона назар карда мегӯянд, ки сабаби ранҷурӣ сеҳр аст. «*Ҷомеъ-ут-таворих*»

**ҚОМАТ** *а.* قامت **1.** қад.

На ҳар чӣ ба қомат меҳтар — ба қимат беҳтар. *Саъдӣ*

Дар чаман боди баҳорӣ зи канори гулу сарв
Ба ҳаводории он оразу қомат бархост. *Ҳофиз*

**қомати воло** қади баланд ва расо; **қомати мавзун** қадди зебо, қадди мутаносиб.

Будем ба ҳам даршуда бо қомати мавзун
В-он қомати мавзун зи қиёмат батар омад. *Анварӣ*

**қомати чолок** қомати мавзун, қомати зебо.

Чун гул аз накҳати ӯ ҷома қабо кун, Ҳофиз,
В-он қабо дар раҳи он қомати чолок андоз. *Ҳофиз*

**қомати якто** қомати рост; қади бемислу монанд.

То саҳни чаман қомати яктои ту рафта,
Шамшод зи по рафтаю дар пои ту рафта. *Хоҷӣ*

**қомат баркашидан** қад баланд кардан, рост шудан

Чу қомат баркашид он сарви озод,
Ки будаш тан зи симу дил зи пӯлод... *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** *маҷ.* миқдори андак, як миқдори кам.

Ёд дорам, ки шайх бар рӯи дарьёи Мағриб бирафт ва қадамаш тар нашуд, имрӯз чӣ ҳолат буд, ки дар ин қомате об аз ҳалок чизе намонд. *Саъдӣ*

◇ **қомати аҷз** қомати оҷизона, ки ба хоксорӣ ва ё умеду тамаъ пеши касе хам шудааст.

Дигар қомати аҷзам аз баҳри хост
Набояд бари кас дуто карду рост. *Саъдӣ*

**қомат барафрохтан** бар пой хостан, аз ҷо хестан.

Ба азми рафтан аз гулзор чун қомат барафрозад,
Гул аз бетоқатӣ чун хор овезад ба домонаш. *Соиб*

**қомат кардан** дар намоз рост истодан.

Бар дари масҷид гузоре кун, ки пеши қоматат
Дар намоз оянд онҳое, ки қомат мекунанд. *Авҳадӣ*

**қомат рост кардан** ба по шудан, аз ҷо хестан.

Накарда баҳри тамошо ҳанӯз қомат рост,
Ки шуд хироми ту селоби ақлу ҳуш маро. *Соиб*

**ҚОМАТОРОӢ** قامت‌آرائی қад рост кардан.

Ва аз решаи нотавон қоматороии ин ҷинс ниҳол баид менамоянд. *Бедил*

**ҚОМЕЪ** *а.* قامع фотеҳ, фатҳкунанда, шикананда, ғолиб.

Моликулмулки кишвари панҷӯм,
Қомеи авҷи ахтари панҷӯм. *Хоқонӣ*

**ҚОМУС** *а.* قاموس 1. чуқуртарин ҷои баҳри муҳит, чуқуртарин ҷои уқёнус; 2. номи луғати машҳури арабӣ, ки таълифи Муҳаммад бинни Яъқуби Фирӯзободӣ (асри XIV) мебошад.

Ба ғайри маънии дил нест ҳеҷ ҷо мафҳум,
Ту хоҳ дарс зи Қомус гиру хоҳ Сурох. *Бедил*

3. фарҳанг, китоби луғат.

Румузфаҳмии дил кори тарҷумонӣ нест,
Махоҳ маънии ишқ аз ибората қомус. *Хоҷӣ*

**ҚОНЕЪ** *а.* قانع розӣ, қаноаткор; **қонеъ шудан** розӣ шудан, қаноат кардан, басанда шуморидан.

Кӯзаи чашми ҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд, пурдур нашуд. *Румӣ*

Зи ман ба нуқтаи рангин чу лола қонеъ шав,
Ки аз барои дурудан накиштаанд маро. *Соиб*

Нафси одамӣ ба ҳеҷ поя қонеъ намешавад.
*Аҳмади Дониш*

**ҚОНИТ** I *а.* قانت фармонбардор, итоаткунанда.

Пеши ту он сангреза сокит аст,
Пеши Аҳмад ӯ фасеҳу қонит аст. *Румӣ*

**ҚОНИТ** II *а.* قانط ноумед, маъюс.

**ҚОНИТИН** *а.* قانتين ҷ. **қонит** I.

Аз содиқин вафо талаб, аз қонитин адаб,
Аз муттақин ҳаёву зи мустағфирин баён. *Хоқонӣ*

**ҚОНУН** I *а.* قانون низом, тартиб; қоида, дастур.

Таълими ғамзаи ту бувад ҳар куҷо ки ман
Қонуни сеҳру қоидаи ноз бишнавам. *Ҷомӣ*

Рақсанду шеър хонанд, қонуни ноз донанд,
Бозанду ҷилва созанд, халқе кунанд шайдо. *Васлӣ*

**Ал-Қонун** номи китоби тиб, ки таълифи Абӯалӣ Синост; **қонун бастан** назм ва тартиб додан.

Аҳволи меҳру моҳро рои ту карда равшан,
Аъмоли мулку динро килки ту баста қонун.
*Салмони Соваҷӣ*

**ҚОНУН** II *ю.-а.* قانون *шакли арабишудаи* **конун** III.

Чу омад аз айвони ӯ бонги чанг,
Муғаннӣ ба қонун даровард чанг. *Фирдавсӣ*

**ҚОНУНАН** قانوناً мувофиқи низом, аз рӯи қонуну қоида.

**ҚОНУНГУЗОР** قانون گذار он кӣ қонуну қоидаро муайян мекунад, қонуннихонда.

**ҚОНУНГУЗОРӢ** قانون گذاری қонунсозӣ, муайян кардани қонун ва қоида.

**ҚОНУНЗАН** قانون زن *ниг.* **қонуннавоз.**

**ҚОНУННАВОЗ** قانون نواز навозандаи қонун; *ниг.* **қонун** II.

Овард мистаре паи маҷмӯаи нашот,
Дидем созу сӯҳбати қонуннавозро. *Афзали Собит*

**ҚОНУННОМА** قانون نامه дастуруламал, низомнома.

**ҚОНУНПАРАСТӢ** قانون پرستی риояи қонун кардан.

**ҚОНУНТИРОЗ** قانون طراز қонунсоз; *ниг.* **қонун** II.

Аз навои мураккабу муфрад
Гашт қонунтироз ҷаҳлу хирад. *Бедил*

**ҚОНУНӢ** I قانونی аз рӯи қонун, расмӣ.

**ҚОНУНӢ** II قانونی *мус.* қонуннавоз, навозандаи қонун.

Зи бас ки дилбари қонуниям сафо дорад,
Бар аҳли ҳусн ба қонун гирифтҳо дорад. *Сайфӣ*

**ҚОНӢ** *т.* قانی хунӣ, ба ранги хун, сурхи баланд.

Ту дар рӯзи ҳайҷо сувайдои зангӣ
Бикардӣ ба шамшер ҳамрои қонӣ. *Манучеҳрӣ*

**ҚООН** *м.* قاآن подшоҳи муғул.

Ӯро муддате бо эъзозу икром нигоҳ дошт ва баъд аз он ба бандагии қоон фиристод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚОР** I *ю.-а.* قار *ниг.* **қир.**

Ҷаҳон сар ба сар гашта дарьёи қор,
Барафрӯхта шамъ з-ӯ сад ҳазор. (2) *Фирдавсӣ*

Ба рӯз бошад дар парри ӯ сапедии сим,
Ба шаб набошад дар боли ӯ сиёҳии қор. (1) *Муиззӣ*

Чу дӯш аз сақфи миноранг ташти зарнигор афтод,
Фалакро косаҳои нуқра дар дарьёи қор афтод. (2)
*Бадри Чочӣ*

**ҚОР** II *т.* قار барф; *маҷ.* бисьёр сафед.

Ҳалқаи ҳар дар мазан, лофи қаландар мазан,
Мурғ най, пар мазан, қир магӯ қорро
*Шамси Табрезӣ*

**ҚОРЕҲ** *а.* قارح ҳилагар, маккор.

Қорехтар аз ғуробу диловартар аз уқоб,
Ҳушьёртар зи қақнусу чобуктар аз заған. *Ломеӣ*

**ҚОРИА** *а.* قارعه 1. номи сурае аз Қуръон (аксаран бо 'ал' меояд).

Гунагун медид нохуш воқиа,
Фотиҳа мехонд бо Ал-Қориа. *Румӣ*

2. ҷангу ҷидол, занозанӣ.

Шоҳ омад, то бубинад воқиа,
Ёфт он ҷо залзала в-ал-қориа. *Румӣ*

3. *маҷ.* яке аз номҳои рӯзи қиёмат.

Қориа донӣ, ки чӣ буд қориа?
Ҳаст баҳри кӯбн дилҳо сориа. *Румӣ*

4. кӯбанда, зананда, саркӯбкунанда.

**ҚОРУН** *а.* قارون 1. номи як пулдори хасис, ки гӯё ба ғазаби худо гирифтор шуда, бо тамоми сарваташ ба замин фурӯ рафтааст.

Қорун халок шуд, ки чиҳил хона ганҷ дошт,
Нӯширвон намурд, ки номи никӯ гузошт. *Саъдӣ*

Ба ибрат назар кун, ки гардун чӣ кард?
Фаридун куҷо рафту Қорун чӣ кард?! *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* пулдор, давлатманд.

Ҳангоми тангдастӣ дар айш кӯшу мастӣ,
К-ин кимиёи ҳастӣ Қорун кунад гадоро. *Ҳофиз*

**ҚОРУНӢ** قارونی мансуб ба Қорун; пулдорӣ, ганҷҳои бисьёре доштан.

Бар сари ганҷҳош аз афзунӣ
Муш мекард нози қорунӣ. *Бедил*

**ҚОРУРА** *а.* قاروره 1. шиша; зарф, ованд.

Дилҳо ба ситеза хаст натвон,
Қорура ба раҳ шикаст натвон. *Хисрави Деҳлавӣ*

Сиёҳу танг чун қоруран кир,
Матои сокинонаш ғуллу занҷир. *Ҷомӣ*

2. зарфе, ки дар вай борут ва нафт андохта ва оташ зада ба сӯи душман мепартофтанд.

...Ки ҳаст аждаҳое дар оташкада,
Чу қорура дар мардум оташ зада. *Низомӣ*

Ёқут фармон дод, то пиёдагон пеш рафта, оташ дар қоруроҳои нафт зананд. *«Равзат-ус-сафо»*

**қорураи бурҷ** қорураи нафт, ки онро даргиронда аз бурҷи қалъа ба тарафи душман мепарронданд.

Фалак қорураи бурҷат шуд, эй моҳи самоқадрон,
Малак парвонаи нурат шуд, эй шамъи ҷаҳондорон.
*Хисрави Деҳлавӣ*

3. зарфе ба шакли масона, ки пешоби беморро дар он рехта барои муайян кардани бемори ба назди табиб мебаранд.

Бомдод қорура овардан гирифтанд ва Абӯалӣ ҳаменигарист. *Низомии Арӯзӣ*

Ранги рӯю набзу қорура бидид,
Ҳам аломоташ, ҳам асбобаш шунид. *Румӣ*

◇ **қорура шикастан** беобрӯ шудан, аз қадру қимат ва эътибор афтодан.

Қорураи ному шишаи нанг
Афтоду шикаст бар сари санг. *Низомӣ*

**қорура бар санг задан** нохуш кардани айш, димоғи касеро сӯхтан.

Раво бошад, ки бо ин сеҳру найранг
Ба бесангӣ занам қорура бар санг. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚОРУРАДОН** قارورهدان қорурашинос, табиб.

На набзозмоям, на қорурадон,
Ки асрори тиб бо ту созам баён. *Шоҳин*

**ҚОРӢ** *а.* قاری қироаткунанда, хонанда,ёдкунандаи Қуръон.

Ба ғайри васл нахонанд қориён Қуръон,
Зи ҳоли вақф вуқуфе набошад эшонро. *Ҷомӣ*

**ҚОСИД** *а.* قاصد 1. қасдкунанда, нияткунанда, азму оҳангкунанда.

Қосиди озори мардум нест он чашми сиёҳ,
Ҷодуию мастию шӯхӣ бар ин медорадаш. *Исмат*

Малики Бобул бо шашсад ҳазор марди муҳориб қосиди Байтулмуқаддас гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* душман, хасм.

Ман то рӯз бедор будам, то погоҳ қосиде фурсат наёбад. *Авфӣ*

3. номабар, хабаррасон, пайк, касе, ки хабар ё номаеро аз касе ба касе мебарад.

Сӯи ту қосиде, ки барад номаи мурод,
Ҳасрат барам зи номаву ғайрат зи номабар. *Мушфиқӣ*

Шариф ин гулбарг руқъаро аз қосиде, ки чун боди сабо сабукрав буд, равона намуд.
*«Таърихи Сайидроқим»*

4. элчӣ, миёнарав, сафир.

Амир Наср қосидон фиристод ба талаби он мол ва вай нафиристод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Қосиде пеши Ишқ соз равон,
Ки чӣ ояд зи назди ӯ фармон. *Мушфиқӣ*

◇ **қосиди чарх** моҳ ва офтоб.

**ҚОСИДАН** *а.* قاصداً қасдан, амдан, дидаву дониста, барқасд.

Омаданду даст бар вай мезаданд,
Қосидан чизе нагуфт он арҷманд. *Румӣ*

**ҚОСИМ** *а.* قاسم тақсимкунанда, қисматкунанда, бахшанда; яке аз номҳои худо, ки бахшкунандаи ризқ ҳисоб мешуд.

**ҚОСИР** *а.* قاصر кӯтоҳ; кам, норасо; оҷиз.

Ва он рӯз Фазл сарои хеш биёроста буд бар сабиле, ки бузургон ҳайрон бимонданд, чандон нафоис ҷамъ карда буд, ки анфос аз шарҳ ва сифати он қосир буданд. *Низомии Арӯзӣ*

Забони қалам аз таҳрири камоли ӯ оҷиз ва қосир аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ақли қосир** ақли норасо, ақли кӯтоҳ.

Ӯ бо вуҷуди манзари кареҳ ақли қосир дорад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**қосир омадан** оҷиз будан.

Ва дар шадоиду миҳан ба навъе мусобарат менамуд, ки қуввати башария аз он қосир меомад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОСИРБАЁН** قاصربیان он ки дар сухан нотавон аст.

Хомаи Роқими ҳеҷмадони қосирбаён чӣ метавонад гуфт ва чӣ метавонад навишт?..
*«Таърихи Сайидроқим»*

**ҚОСИРОТУТТАРФ** *а.* قاصراتالطرف занҳои покнигоҳ, занҳое, ки назари пок доранд.

Карда ҳамвора з-он қусури шигарф
Ҷилва ҳурони қосиротуттарф. *Ҷомӣ*

**ҚОСИРҲИММАТ** قاصرهمت пастҳиммат, назарпаст.

Тоифае ҳастанд... қосирҳиммат, кофирнеъмат, ки бибаранду биниҳанд ва нахӯранду надиҳанд.
*Саъдӣ*

**ҚОСИТ** *а.* قاسط касе, ки аз ҳаққу адолат рӯй гардонидааст, ситамгор, золим.

Маро худои азза ва ҷалла бар фосиқон, ки авлоди қоситонанд, гумошта. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОСӢ** I *а.* قاسی сиёҳдил, сахтдил, бераҳм.

Лек дилхоҳон чу қосӣ гашта буд,
Ин гунаҳхоҳон ибодат менамуд. *Румӣ*

**ҚОСӢ** II *а.* قاصی дур; баланд.

Ва ин имом ба офоқи машриқу мағриб ва шимолу ҷануб битавонад расид, то асари ҳифзи ӯ ба қосӣ ва донӣ расад. *Низомии Арӯзӣ*

**ҚОТЕЪ** *а.* قاطع қатъкунанда, буранда, бурро.

Намегардӣ ту ҳаргиз нолаи ушшоқро сомеъ,
Бувад пайваста дар дасти нигоҳат ханҷари қотеъ.
*Сайидо*

**бурҳони қотеъ** а) далели бурро, далели қатъӣ; б) номи фарҳанги машҳур, ки Муҳаммадҳусайни Табрезии мутахаллис ба Бурҳон соли 1652 таълиф кардааст; **далели қотеъ** далели бурро, далели равшан.

Фатҳи он қилоъ ва биқоъ далели қотеъ аст бар вуфури саодат ва давлати Мангу-қоон.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҳуҷҷати қотеъ** далели бурро.

Туроcт ҳуҷҷати қотеъ ба даст, яъне теғ
Чӣ гуна пеш равад даъвии музаввири ӯ?
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҷавоби қотеъ** посухи бурро, ҷавоби қатъӣ.

Бӯмуслим ҳар суханеро ҷавоби қотеъ медод.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **қотеи аъмор** буранда ва хотимадиҳандаи умрҳо кушанда; *киноя аз* фариштаи марг.

Замона дасти туро дид зомини арзоқ,
Ситора теғи туро дид қотеи аъмор. *Заҳири Форьёбӣ*

**қотеи пайванд** аз ҳамдигар ҷудокунанда.

Ҳасад андар миёни хешованд
Ҳамчу теғ аст қотеи пайванд. *«Хористон»*

**қотеи тариқ** (*инчунин* **қотеъуттариқ**) дузди роҳгардон.

Зи қотеони тариқ ин замон шаванд эмин
Қавофили дилу дониш, ки марди роҳ расид. *Ҳофиз*

**ҚОТЕЪУЛАСБОБ** *а.* قاطع الاسباب несту нобудкунанда.

Қотеъуласбоб — лашкарҳои марг
Ҳамчу дай омад ба қатъи шоху барг. *Румӣ*

**ҚОТЕЪУТТАРИҚ** *а.* قاطع الطريق *ниг.* **қотеъ (қотеи тариқ).**

**ҚОТИА** *а.* قاطعه *муаннаси* **қотеъ.**

Ба ҳуҷаҷи қотиа ва бароҳини сотиа андар ӯ боз намояд, ки подшоҳӣ худ чист ва подшоҳ кист.
*Низомии Арӯзӣ*

**ҚОТИБА** *а.* قاطبه ҳама, ҳамагӣ, тамом.

Қотибаи коинот з-одаму мӯру магас
Аз ақиби кори хеш ҷумла равон бо шитоб.
*Манучеҳрӣ*

Қотибаи аҳли дарс аз шарафат судманд,
Табъи ҳама оли илм аз караматат чун чаман. *Васлӣ*

**ҚОТИЛ** *а.* قاتل **1.** он кӣ мавҷуди зиндаеро мекушад, қатлкунанда, кушанда.

Чун зи баъди қатл чашмам боз монад бар руҳаш,
Вой ҷони ман, агар наззораи қотил кунед. *Мушфиқӣ*

**2.** марговар, ҳалокатовар, мӯҳлик (дар бораи моддаи заҳрдор).

Дар вилояти Судон гиёҳе аст ..., ки беҳи ӯ саммн қотил аст. *«Равзат-ус-сафо»*

Ва ҳар чӣ беш аз он бувад, заҳри қотил бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ҚОТИМ** *а.* قاتم сиёҳ, сиёҳранг; гардолуд.

**ҚОТИН** *а.* قاطن сокин, муқим, истиқоматкунанда, бошанда.

Қотинони вилояти Ироқ ва сокинони ақтори он офоқ ҳам ғодир ва фоҷиранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОТИР** I *а.* قاتر **1.** хасис, мумсик, лаим; **2.** *маҷ.* камбизоат, камбағал; норасо.

Дар ин мақом ба хотири қотир расид, ки шаммае аз ин маънӣ ... ба рақами тахфиф бар тафсили ин ҳикоят кашидаояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОТИР** II *а.* قاطر қатра-қатра чаканда, мас. ширав дарахт.

**ҚОТИР** III *т.* قاطر астар, хачир.

**ҚОФ** I *а.* قاف номи ҳарфи бисту чорӯми алифбои арабии тоҷикӣ ق, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 100 баробар аст.

Сари зону зи шакли гардан ҳам,
Қофро сар ба ҷайб кард алам. *Бедил*

**ҚОФ** II *а.* قاف номи кӯҳи баланди афсонавист, ки гӯё даври оламро гирифтааст; *киноя аз* кӯҳи Кавказ.

Чу омадш аз шаҳри Барбар гузар,
Суи кӯҳи Қоф омаду бохтар. *Фирдавсӣ*

Бигзашт он касе, ки чу Симурғ пар кушуд,
Қофи ҳазор фазлу ҳунар зери бол ёфт. *Шоҳин*

◇ **Қоф ба Қоф** аз ин сар то он сар, сар то сар, дар ҳама ҷо; гирдогирди дунёъ.

Дар шакаристони файз мӯру Сулаймон якест,
Қоф ба Қофи ҷаҳон суфра кашидаст субҳ. *Соиб*

**Қоф то Қоф** *ниг.* **Қоф ба Қоф.**

Турфа ҳоле, ки ба як ҳарф забон накшодем,
Қоф то Қофи ҷаҳон пур шуд аз афсонаи мо. *Ҷомӣ*

**аз Қоф ба** (*ё* **то**) **Қоф** *ниг.* **Қоф ба Қоф.**

... Ки мулки ҷаҳонро ба фарҳангу рой
Шуд аз Қоф то Қоф кишваркушой. *Низомӣ*

Шӯҳраи шаҳр ба девонагию ҷаҳл шудӣ,
Дорам уммед, ки аз Қоф ба Қофат бинам. *Савдо*

**ҚОФИЛА** *а.* قافله гурӯҳе аз мардуми пиёда ё савора, ки бо ҳам ба сафар меравaнд, корвон.

Чун қофила аз ҳаҷ гаштӣ, уламои эшон ба наздики хоҷа имом омаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Раҳме, ки вопасам зи ҳама ҳамгинони хеш,
Чун он мусофире, ки бимонад зи қофила. *Васлӣ*

◇ **қофилаи умр** (*ё* **ҳаёт**) зиндагӣ, ҳаёт, ки ҳамеша равон ва дар гузар аст.

Ғубори қофилаи умр чун намоён нест,
Дуаспа рафтани лайлу наҳорро дарьёб! *Соиб*

Қофилаи ҳаёти Мавлоно Ҳусайн аз ин сарои бесабот ба диёри адам реҳлат фармуд.
*«Таърихи Сайидроқим»*

**ин қофила то ба ҳашр ланг аст** *зарб. киноя аз* пайдо шудани мушкилиҳои нав ба нав дар коре.

**ҚОФИЛАСОЛОР** قافله‌سالار сардори корвон, корвонбошӣ.

Ҳар[illegible] қофиласолор буданд. *Восифӣ*

**ҚОФИЯ** *а.* قافيه **1.** пушти гардан; *маҷ.* охири ҳар чизе; **2.** *адш.* калимаҳои ҳамшакл ва ҳамоҳанг, ки дар охири ду ё чанд мисраъ меоянд; ◇ **танг будани қофия** ба тангно афтодани кор, дар ҳолати танг мондан.

Дар сухани зулфи ӯ, Камол, чӣ печӣ,
Васфи даҳонаш бикун, ки қофия танг аст.
*Камоли Хуҷандӣ*

То чанд бигӯӣ сухане аз даҳани ӯ,
Бигзар ту аз ин дағдаға, к-ин қофия танг аст.
*Туғрал*

**қофияи** *касеро* **танг кардан** *ниг.* **қофияи** *касеро* **танг сохтан; танг омадани қофия** дар ҳолати танг афтодани кор.

Боз девона, ки Савдо ғазале пардозад,
Зи ҷунунҳои туаш қофия танг омадааст. *Савдо*

**қофияи** *касеро* **танг сохтан** (*ё* **кардан**) кори касеро ба душворӣ дучор кардан.

Роҷа ... Сиворо гӯшмолиҳои вокеӣ дода, қофияи ӯро танг сохт. *«Хизонаи омира»*

**ҚОФИЯСАНҶ** قافیه‌سنج **1.** он кӣ қофияро нағз мефаҳмад; шоир.

Қофиясанҷон чу дари дил зананд,
Дар ба рухи тирадилон гил зананд. *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* сароянда, ашӯлахон.

Мурғони боғ қофиясанҷанду базлагӯ,
То хоҷа май хӯрад ба ғазалҳои паҳлавӣ. *Ҳофиз*

**ҚОФИЯСАНҶӢ** قافیه‌سنجی қофияшиносӣ; шоирӣ.

Рӯй чу дар қофиясанҷӣ кунанд,
Пушт бар ин дайри сипанҷӣ кунанд. *Ҷомӣ*

**ҚОФИЯХОН** قافیه‌خوان он кӣ шеър мехонад, шеърхон.

Гаҳ қофияхон фарози санге,
Санг аз ҷигараш гирифта ранге. *Ҷомӣ*

**ҚОЪ** *а.* قاع замини ҳамвор ва васеъ.

Дарвеше дар қои басит гум шуда буд ва қуту қувваташ намонда. *Саъдӣ*

**ҚОҚ** *т.* قاق хушк, хушкшуда.

Чун фалак аз меҳру маҳ бар суфра дорам нони қоқ,
Рӯзу шаб шармандагӣ аз меҳмон бошад маро. *Сайидо*

**ҚОҚМИШӢ** *м.* قاقمیشی танбеҳ, сарзаниш, ҷазо; **қоқмишӣ кардан** сарзаниш кардан, танбеҳ кардан, ҷазо додан.

[Аҳмад] ба ғоят биранҷид ва эшонро қоқмишӣ кард. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚОҚУМ** *а.* قاقم **1.** ҳайвонест монанди санҷоб, ки пӯсташ сафеду қиматбаҳост; **2.** пӯсти қоқум.

Бархезу барафрӯз, ҳало, қиблаи Зардушт,
Биншину барафкан шиками қоқум бар пушт. *Дақиқӣ*

Мӯинаҳо пӯшидан, мисли қоқум, ӯ расм ниҳод. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** *маҷ.* сафедӣ, равшанӣ (махсусан барф ё рӯз).

Зи дебои асвад фалак дарниқоб,
Зи қоқум ҳама кӯҳу дар дар ҳиҷоб. *Хоҷу*

**ҚОҚУМНАМОӢ** قاقم‌نمائی *киноя аз* сафеднамоӣ ва равшаннамоӣ.

**ҚОҲИР** *а.* قاهر қаҳркунанда, ғазабкунанда, хашмгин; *маҷ.* ғолиб, болодаст.

Муқтазои рои ту дар дафъи ин хасми қоҳир ва қодир чист? *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Вилоят бар ҳама офоқ мансур,
Сипоҳат қоҳиру аъдот маққур. *Низомӣ*

Он мулк ба малики қоҳир мӯҳтоҷ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚОҲИРА** *а.* قاهره **1.** *муаннаси* **қоҳир.**

Хоҷа Шиҳобиддини Муборакшоҳ... муншии мамолик аст ва аз ҷумлаи аркони давлати қоҳира. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**2.** номи шаҳр — пойтахти Миср.

**ҚОҲҚОҲ** قاهقاه *ниг.* **қаҳқаҳ.**

**ҚУ** قو паррандаи маъруфи обӣ.

Қумоши бистари ӯ маҳмалу гул,
Ба болинаш пари қу, боли булбул. *Сайидо*

**ҚУББА** *а.* قبه **1.** гунбад; нӯги болои гунбад, хайма ва ғ.

Ба оқибат биниҳад хишт зери сар дар хок
Қасе, ки қуббаи чатраш расад ба авҷи Зуҳал. *Исмат*

**2.** *маҷ.* боргоҳ, бинои гунбадмонанди гирд; шомьёна.

Қуббае бизаданд ва Амру Бӯмусову Аҳнав ҳар се ба қубба даршуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳотам қуббае сохта буд, ки соилон гирд бар гирд биистодандӣ. *Авфӣ*

◇ **қуббаи гарданда** *киноя аз* осмон; **қуббаи забарҷадӣ** *киноя аз* осмон; **қуббаи зарбафт** *киноя аз* осмони пурситора; **қуббаи заррин** *киноя аз* офтоб; **қуббаи мино** *киноя аз* осмон; **қуббаи об** ҳубоб; **қуббаи ульё** осмон; **қуббаи фалак** осмон, арш.

**ҚУББАРА** *а.* قبره сӯфитӯрғай, чаковак, паррандаи хурде, ки аз гунҷишк калонтар буда, тоҷи хурде дорад ва хушовоз аст.

Малике буд, номи ӯ Ибни Мадин ва мурғе дошт Қуббара ном, бо ҳисси салим ва нутқи дилкушой. *«Калила ва Димна»*

Ҳар рӯз қуббара ба кӯҳҳо ва бешаҳо рафта ва меваҳо, ки мардум онро надонистандӣ, ду адад бисвардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚУББАТУЛИСЛОМ** *а.* قبة‌الاسلام **1.** унвони шаҳри Басра; **2.** унвони шаҳри Балх.

Қумоҷ ... ба Қуббатулисломи Балх муроҷаат намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУББАТУЛЪАРЗ** *а.* قبة‌الارض баландтарин нуқтаи замин.

Ҳар шаҳр, ки тӯли он навад дараҷа бошад, қуббатулъарзи маъмура бувад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУБЛА** *а.* قبله бӯса.

Қибла аввал зи қубла бозшинос,
То бидонӣ ту фарбеҳӣ з-омос. *Саноӣ*

**ҚУБОД** قباد **1.** номи яке аз подшоҳони сосонии Эрони қадим — падари Нӯширвон.

Ба гӯш-андараш ном гуфто Қубод,
Ҳамехонд Шерӯи Фаррухнажод. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* подшоҳ.

Саҷда карду пас гулӯи худ гирифт,
К-эй қубоде, к-аз ту чарх орад шигифт. *Румӣ*

**ҚУБТ** *а.* قبط *ниг.* **қибт.**

**ҚУБТИЯ** *а.* قبطیه *ниг.* **қибтия.**

**ҚУБТӢ** *а.* قبطی *ниг.* **қибтӣ.**

**ҚУБУЛ** *а.* قبل пеш, тарафи пеши ҳар чиз.

**ҚУБУР** *а.* قبور *ҷ.* **қабр.**

Зиндагонро на аҷаб, гар ба ту майле бошад,
Мурдагон боз нишинад ба ишқат зи қубур. *Саъдӣ*

**ҚУБҲ** *а.* قبح зиштӣ, бадӣ.

Тӯтиеро бо зоғе дар қафас карданд, аз қубҳи мушоҳадаи ӯ дар муҷоҳада мебуд. *Саъдӣ*

Набошад зоҳидонро ҷуз ғурури ҷоҳ андар дил,
Зи машқи ҳақпарастӣ кас нафаҳмад қубҳу ботилро. *Туғрал*

**ҚУБҶУР** *м.* قبجور||قوبجور андоз, хироҷ аз чорпо.

Агар хоҳӣ, ки халос ёбӣ, ... зану фарзандон ва мутаалликон ва лашкарҳои худро тамомат аз дизҳо фурӯд ор, то шумора кунам ва молу қубҷур муқаррар гардонам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚУВВА||ҚУВВАТ** *а.* قوه||قوت **1.** зӯр, тавоной, қудрат ва имконияти фаъолият.

Якеро карам буду қуввват набуд,
Қафофаш ба қадри мурувват набуд. *Саъдӣ*

Сад сухан аз эҳтиёҷи худ ба кӯят мебарам,
Боз он ҷо қуввати гуфтор дорам эҳтиёҷ. *Мушфиқӣ*

**2.** *фалс.* имконият, ҳолати чизи дар табиат буда, ки ҳанӯз зоҳир нашудааст, потенция.

Яке дарозо ва пас ки ҷузъи яки андоза андар вай наёбӣ ва андар вай ҷисм ба қуввват бувад. *Ибни Сино*

**қувваи боҳ** қувваи шаҳвонии мард.

Дар ин кӯҳ гиёҳе рӯяд ..., ки дар қуввати боҳ асаре тамом дорад. *«Равзат-ус-сафо»*

**қуввати ваҳмия** (ё **воҳима**) тасаввур, тасаввурот; **қувваи дофиа** *тиб.* қуввае, ки фазла (яъне боқимондаи чизҳои хӯрдашударо ки қобилияти ғизоияш намонд) аз бадан хориҷ мекунад.

[Қувваи] ... чаҳорум он кӣ, он чӣ ношоиста бувад, ӯро дафъ кунад ва ӯро дофиа хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**қуввати мумайиза** қобилияти фарқ кардани нек аз бад дар инсон.

Қуввати мумайизаро имтисол намоянд, то ихтилофи ҳавоҳо ва таҷозуби қувватҳо соҳибашро дар вартаи ҳайрат наяфканад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**қувваи мутафаккира** қувваи фикр кардан, қувваи тафаккур; **қувваи мутахайила** қувваи хаёл ва тасаввур.

Дар як тараф, ки об нест, мағокҳо аст, ки қуввати мутахайиларо убур аз он мумкин нест. *«Равзат-ус-сафо»*

**қуввати муҳаррика** қуввати ҳаракатдиҳанда, қуввати барангезанда, қуввати ҷунбонанда дар инсон (аз рӯи ақидаи донишмандони қадимӣ).

Бад-он чӣ мулоими ӯст, майл кунад ва аз он чӣ мунофири ӯст, бигурезад ва ӯро қуввати муҳаррика хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**қуввати равон** қуввати рӯҳӣ, мадори ҷон.

... Қ-эй шаҳди лаби ту нӯши ҷонам,
Қути дилу қуввати равонам. *Шоҳин*

**қуввати табъ** рӯҳбаландӣ, махсусан дар гуфтор.

Фаҳми сухан ҷун накунад мустамеъ,
Қуввати табъ *аз мутакаллим маҷӯй! Саъдӣ*

**аз қувва ба феъл расонидан** (ё **овардан**) аз имконият ба воқеият овардан.

Илми наҳв аз эшон бархост ва Абдуласвад онро аз қувва ба феъл расонид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**қуввати сарпанҷа кардан дуздро бо моҳ нест** *зарб.* одами паст ба осонӣ ба баландӣ расида наметавонад.

**ҚУВО** *а.* قوا *ҷ.* **қувва||қувват.**

Нон қуворост обьёри нумӯ (в)
В-аз қуво амзиҷа қавибозу. (І) *Бедил*

**ҚУВОРА||ҚАВОРА** *а.* قواره порчаи гирд буридашуда, порчаи гирде, ки вақти буридани гиребони курта мемонад.

Зи ҷайби атласи гардун қувора
Фитоду меҳри рахшон офариданд. *Низоми Албиса*

**ҚУДАМО** *а.* قدما *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **қадим; 2.** *маҷ.* навиcандагони саромади пешина, бузургони илму адаб.

Бале, ин ҳам мароcт бо қудамо,
Қи муҷаллӣ манам дар ин мизмор. *Хоқонӣ*

Ҳамвора дар маҷлиси ӯ шеъри қудамо хонда шудӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚУДВА||ҚУДВАТ||ҚИДВА||ҚИДВАТ** *а.* قدوه||قدوة касе, ки аз ӯ пайравӣ мекунанд, пешво, роҳбар.

Он қавми нобакор рӯй ба он қудваи ахьёр овард. *«Равзат-ус-сафо»*

Қидваи аҳли фазл Хоҷа Зариф,
Қи чу ӯ солики ягона набуд ... *Бедил*

Қудваи асҳоби дониш — Мавлавӣ Ҷомӣ, ки буд
Муқтадои аҳли назму ҷомеи фазлу ҳунар. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ҚУДВАТУЛАБРОР||ҚИДВАТУЛАБРОР** *а.* قدوةالابرار пешрави некӯкорон, беҳтарин одами некӯкор.

Ва чун акобири Самарқанд ин моҷароро шуниданд, эшонро дар мадрасаи ҳазрати Хоҷа Аҳрор ва қудватулаброр ... мударрис гардониданд. *Восифӣ*

**ҚУДДУС** *а.* قدوس поку покиза аз ҳар гуноҳе; яке аз номҳои худо.

Худованди қуддус ҳеҷ вақт аз барои гузаштан ва рафтани чун ту ҳар беҳираде муҳимми кишоварзии худро фаромос набарад. *Аҳмади Дониш*

**ҚУДРАТ** *а.* قدرت тавоной, зӯр, нирӯ.

[Муқаннаъ] гуфт: Эшон нафсонӣ буданд, ман рӯҳониям, ки андар эшон будам ва маро ин қудрат ҳаст, ки худро ба ҳар сурат, ки хоҳам, намоям. *«Таърихи Наршахӣ»*

Қудраташ онро ба ҳам омехтаст,
Ҳар дам аз он нақши нав ангехтаст. *Ҷомӣ*

Ин ҳама осори қудрат ва асрори ҳикмат дар он зоҳир аст. *Аҳмади Дониш*

**ҚУДС** *а.* قدس **1.** покӣ, покизагӣ аз олоиш ва гуноҳ.

Булбули аршам, Фузулӣ, манзилам гулзори қудс,
Ман дар ин меҳнатсаро беихтиёр афтодаам. *Фузулӣ*

**2.** пок, тоза.

Рӯҳи худро муттасил кун, эй фалон,
Зуд бо арвоҳи қудси соликон. *Шоҳидӣ*

**ҚУДСОШИЁН** قدس‌آشیان олимакон, муқаддасманзилат.

Чун сӯзи оҳу нолаам аз ҳад гузашта буд,
Омад нидо зи ғайб, ки он қудсошиён
Дар зери чархи сифла муносиб набуд, аз он
З-ин хокдон бирафту ба ҷаннат муқим шуд. *Савдо*

**ҚУДСӢ** قدسی **1.** мансуб ба қудс; покиза, пок; **2.** *ба шакли ҷамъ* **қудсиён** фариштаҳо, малоика.

Субҳидам аз арш меомад хурӯше, ақл гуфт:
Қудсиён гӯӣ ки шеъри Ҳофиз аз бар мекунанд. *Ҳофиз*

Гар хутбаи камоли ту хонам ба қудсиён,
Дар зери по ниҳанд зи нӯҳ чарх минбарам. *Шоҳин*

**ҚУДУД** *а.* قدود *ҷ.* **қад(д).**

Хоки роҳе, ки бар он мегузарӣ, сокин бош,
Ки уюн асту ҷуфун асту қудуд асту худуд. *Саъдӣ*

**ҚУДУМ** *а.* قدوم омадан, расидан; аз сафар баргаштан.

Ошиқ ҳар он чӣ бахри қудумат кунад нисор,
Лаъли сиришки мо гуҳари обрӯ бувад. *Савдо*
Маҷнун ба қудуми он ҷафокеш
Мегуфт таҳийяте зи ҳад беш. *Шоҳин*

**ҚУДУР** *а.* قدور *ҷ.* **қидр.**

Аз тафу аз қаффу аз бӯи қудур
Менамояд хӯрданиҳо дар танӯр. *Румӣ*

**ҚУЗАҲ** *а.* قزح: **қавси қузаҳ** тиру камон, камони Рустам; рангин камон, ки агар вақти боридани борон офтоб барояд, дар осмон пайдо мешавад.

Бар абрӯи обидфиребаш хизоб,
Чу қавси қузаҳ буд бар офтоб. *Саъдӣ*

**ҚУЗБОН||ҚИЗБОН** *а.* قضبان *ҷ.* **қазиб.**

Аввали урдибиҳишт моҳи ҷалолӣ
Булбул гӯянда бар манобири қузбон. (1) *Саъдӣ*

**ҚУЗОТ** *а.* قضات *ҷ.* **қозӣ.**

Ӯро ба қузот бояд супурд, то дар кори ӯ тафаҳҳус кунанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ва саранҷоми муҳомми аҳли қалам аз қузот ва уламо ва удабо дар ӯҳдаи раис бозгузорад. *Аҳмади Дониш*

**ҚУЛ** *а.* قل бигӯ! (ишора ба сураи Қуръон, ки «сураи ихлос» ном дорад ва аввалаш бо калимаи «қул» сар меояд).

Гуфти накӯ холиси нақди кул аст,
Аввали ихлос, нигаҳ кун, — қул аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚУЛАЙ** *т.* قلی боб, соз, нағз, мусоид.

Гар диҳӣ коми дилам, толибам аз ҷон, аммо
Чӣ тавон кард, муяссар нашавад ҷои қулай. *Шоҳин*

**ҚУЛАЛ** *а.* قلل *ҷ.* **қулла.**

Бонги паланг ояд ҳаме, фарьёди занг ояд ҳаме,
Ошӯби санг ояд ҳаме чун гоҳи зилзол аз қулал. *Ломеӣ*

Ва баъзе қулал ва талалро аз ҳам бипошад. *Аҳмади Дониш*

**ҚУЛАНҶ||ҚУЛИНҶ** *ю.-а.* قولنج *тиб.* як навъ бемории рӯдаҳо, хала.

Яке аз машоҳири Нишобурро қулинҷ бигирифт ва маро бихонд ва бидидам ва ба муолаҷат машғул шудам. *Низомии Арӯзӣ*

Ҳар киро қабз бошаду қуланҷ,
Ӯ зи қобиз малол бинаду ранҷ. *Ҷомӣ*

**ҚУЛБА** *а.* قلبه сипор, омоч.

Ногоҳ қулба дар замин банд шуд, муздур Ҳасанро хабар кард. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚУЛЗУМ** *а.* قلزم **1.** бахри Аҳмар, бахри Сурх.

Ба дарьёи Қулзум ба ҷӯш орад об,
Нахорад сар аз кини Афросиёб. *Фирдавсӣ*

**2.** баҳр.

Чашмам бувад ар бодия, қулзум гардад,
Ҷисмам бувад ар хаёл, мардум гардад. *«Тарҷумон-ул-балоғат»*

Чӣ нисбат аст ба Бедил камина Шоҳинро,
Ки қатраро натавон ҳамъинони қулзум кард. *Шоҳин*

**3.** номи шаҳрест дар Миср.

Ва ин сол чун ҷома ба роҳи Қулзум гусел карданд, ман бо эшон бирафтам. *Носири Хисрав*

◇ **қулзуми панҷшох** кафи даст ва ангуштони мардуми саҳӣ ва соҳибҳиммат; **(ин) қулзуми хунхор** *киноя аз* дунъё.

Он дурри ятимам, ки дар ин қулзуми хунхор
Аз мавҷи хатар шона бувад мӯи сарамро. *Соиб*

**«Ҳафт қулзум»** номи луғати машҳури тафсирии форсу тоҷиқ, ки аз тарафи Ғозиуддин Ҳайдар дар соли 1815 таълиф ёфтааст.

**ҚУЛИНҶ** *ю.-а.* قولنج *ниг.* **қуланҷ.**

**ҚУЛЛА** *а.* قله баландтарин ҷои кӯҳ.

Ошьёнаи эшон бар қуллаи кӯҳе воқеъ шуда буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Манзил набудат зи ранҷу андӯҳ
Ҷуз домани дашту қуллаи кӯҳ. *Шоҳин*

**ҚУЛЛОБ** *а.* قلاب чангча, чангак, шаст, шасти моҳигирӣ.

Ҳар ду сангро ба қуллобҳои оҳанин мустаҳкам сохта сурби гудохта дар фурҷаҳо ва дарзҳо рехтаанд. *«Таърихи Фаришта»*

Аз паи моҳии соқи ту ба по афтодааст
Сари зулфи ту, ки қуллоби наҳанг аст маро. *Шоҳин*

**ҚУЛМОШ** *т.* قلماش *ниг.* **қалмош.**

**ҚУЛОМА** *а.* قلامه резаи нохун; резаҳои ҳар чиз.

Аз нохунат ар фитад қулома,
Он теғ бувад маро ба хома. *Шоҳин*

**ҚУЛУБ** *а.* قلوب *ҷ.* **қалб** II 1; **қулуби аноморо сайд кардан** дилҳои одамонро ба даст даровардан; халқро ба сӯи худ кашидан.

Ба каманди мулотафат қулуби аноморо сайд карда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**таълифи қулуб** улфат гардонидан, ба худ моил кардани дилҳои одамон.

Шоҳзода Баҳодурхон... дилҷӯии эшон намуда дар таълифи қулуб мекӯшид. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚУЛУН** *ю.-а.* قولون номи рӯдае.

Панҷӯмро рӯдаи қулун гӯянд, ба рӯдаи аъвар пайваста. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҚУЛ-ҚУЛ** *а.* قلقل овози аз шиша рехтани об ё шароб.

Чун шиша дилаш пур аст аз мул,
Холӣ накунад магар ба қул-қул. *Шоҳин*

**ҚУМ** *a.* قم бархез; **қум, ло танум** бархез, хоб накун!

Ба ҳадде ки овои шаррун лакум
Бимолид гӯшам, ки «қум, ло танум!» *Шоҳин*

**қум фаанзур** бархезу битарсон (ишора ба ояти Қуръон, ки дар он ҳукми пайғамбарии Муҳаммад омадааст).

Сарвро то бар сари гул соябарвар кардаанд,
Чун ту сарв аз ҷӯйбори «қум фаанзур!» барнахост. *Исмат*

**ҚУММАЛ** *a.* قمل шабушк, шипиш.

Рӯзи дигар ба балои қуммал гирифтор омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУММО** *a.* قما зани ғайриқонунӣ, зани сиға; канизак; маъшуқа.

Гандапирон шӯйро қуммо диҳанд,
Чунки аз пирию зиштӣ огаҳанд. *Румӣ*

Ва боғу бӯстон мехоҳад ва дар никоҳ чаҳор зан ва ҳашт қуммо (дорад). *Аҳмади Дониш*

**ҚУМОМА||ҚУМОМАТ** *a.* قمامه||قمامة **1.** гурӯҳи одамон; **2.** калисои яҳудиён дар Байтулмуқаддас, ки онро Канисатулқумома низ мегӯянд.

Роҳибонанд, ки дар дори Қумома ҷамъанд,
Ман аз он ҷамъ чӣ нуқсон ба Хуросон ёбам? *Хоқонӣ*

**ҚУМОРӢ||ҚАМОРӢ** قماری мансуб ба Қумор, ки шаҳрест дар Ҳиндустон; **уди қуморӣ** беҳтарин навъи уд.

Ҳам аз рӯяш хиҷил боди баҳорӣ,
Ҳам аз мӯяш хиҷил уди қуморӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҚУМОШ** *a.* قماش газвори абрешимин, шоҳӣ.

Як рӯз зане ва канизаке ба дари дӯкони ман омаданд ва қадре матоу қумош хариданд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

Зи навъи ҳар қумоше он чӣ боист,
Зи ҷинси лаълу гавҳар он чӣ шоист. *Ҳозиқ*

**ҚУМРӢ** *a.* قمری фохта; ҳар парандаи тавқдор.

Ало, то дароянд тӯтию шорак,
Ало, то сароянд қумрию сорӣ. *Зайнабӣ*

Ба пои сарви худам роҳ нест, эй қумрӣ,
Туро чӣ ғам, ки сари сарв оьшёнаи туст. *Мушфиқӣ*

**ҚУНДИЗ** قندز *шакли кӯтоҳшудаи* қуҳандиз.

**ҚУНДУЗ** *т.* قندز **1.** як навъ ҳайвони санҷобмонанди аз саг хурдтар, ки пӯсташ сиёҳнӯг ва қиматбаҳо буда, аз он лабакии пӯстин ва телпак мекунанд, бедастар.

Ба харворҳо қундузи тeғдор,
Самури сияҳ низ беш аз шумор. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* шаб; сиёҳӣ; торикӣ.

Чандин ки даҳр пеши ту сар бар замин ниҳод,
Дорам аҷаб, ки қундузи шабро бисӯхт сӯг. *Заҳири Форьёбӣ*

◇ **қундуз афшондан (ё фишондан)** навиштани чизе бо сиёҳӣ.

Чун зи торикӣ ба Булғор омаду қундуз фишонд,
Аҳли Бобул бар раҳаш нузли гарон афшондаанд. *Хоқонӣ*

**ҚУНДУЗМИЖГОН** قندزمژگان сиёҳмижгон.

Соқиён турки фатакоразу қундузмижгон,
Аз руху зулф ҳабаш бо хазар омехтаанд. *Хоқонӣ*

**ҚУНУТ** I *a.* قنوت **1.** фармонбардорӣ, хоксорӣ; **2.** *д.* дуо хондани дарозмуддат дар намоз.

**ҚУНУТ** II *a.* قنوط маъюсӣ, яъс, ноумедӣ.

**ҚУНУҚ** *т.* قنق меҳмон.

Сӯфие мегашт дар даври уфуқ,
То шабе дар хонақоҳе шуд қунуқ. *Румӣ*

**ҚУНФУЗ||ҚУНФАЗ** *a.* قنفذ хорпуштак.

...Ки хунусаш чун хунуси қунфуз аст,
Чун сари қунфуз варо омад-шуд аст. *Румӣ*

**ҚУНӮЪ** *a.* قنوع розӣ шудан, қонеъ шудан.

Аз ҳарисӣ кам дар он рӯй қунӯъ,
В-аз такаббур кам дар он чеҳра хушӯъ. *Румӣ*

**ҚУРАЙШ** *a.* قریش яке аз қабилаҳои араб, ки Муҳаммад ба он мансуб буд.

Ва дар хона қавме буданд аз умарои Қурайш. *Аҳмади Дониш*

**ҚУРБ** *a.* قرب **1.** наздикӣ, қарибӣ; *муқобили* **бӯъд.**

Ба воситаи қурби дашту саҳро ба манзили ман аз ҷанубии Бухоро барои ҷамъ овардани ҳезум ба бодия берун баромада будам. *Аҳмади Дониш*

**қурби ...** қариби ..., дар ҳудуди ..., тахминан.

Ва қурби саду панҷоҳ ҳазор савори лашкари султон арз дода буданд. *«Таърихи Систон»*

**қурби ҷивор** ҳамсоягии наздик.

Миёни мо ба ҳукми қурби ҷивор қоидаи муҳаббат бо якдигар таъкиди тамом ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**қурбу бӯъд** наздикию дурӣ.

Чун қурбу бӯъди фурсати даврон баробар аст,
Мақсад ишорат аст, ба ҳар навъ метавон. *Савдо*

**2.** *маҷ.* муқарраб будан, ҳамнишинӣ, маҳрамӣ.

Ба қурбаш тавонӣ расидан, валек
Ба кирдори некӯ, на гуфтори нек. *Ҷомӣ*

**ҚУРБАТ** *a.* قربت наздикӣ, маҳрамӣ; самимият.

Қурбати туро аз он зиёд гардонидем. *Авфӣ*

Чун миёни ману ту қурбати ҷонӣ бошад,
Чӣ тафовут кунад, ар бӯъди маконе бошад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҚУРБО** *a.* قربی||قربا хешӣ, хешию таборӣ, наздикӣ.

Чун набувад хешро диёнату тақво,
Қатъи раҳим беҳтар аз мувадцати қурбо. *Саъдӣ*

**ҚУРБОН** *a.* قربان **1.** *д.* чизе, ки дар роҳи худо садақа карда ба воситаи он ба худо наздикӣ меҷӯянд.

Дарҳол ба ҷиҳати ман шутуре қурбон кард. *Авфӣ*

Чизе пеши оташ баред ва қурбон кунед. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Кунам то ҷони худ имрӯз қурбон,
Занам худро миёни гӯсфандон. *Сайидо*

**2.** наздикӣ, қаробат.

**ҚУРБОНГОҲ||ҚУРБОНГАҲ** قربانگاه||قربان‌گه ҷое, ки дар он ҳайвонҳои қурбониро мекушанд.

Эй зи бӯи ту шуда оташ гулистон бар Халил,
Сад чу Исмоил дар қурбонгаҳи шавқат қатил.
*Исмат*

Ба қурбонгоҳи ваҳшат ҷилваи сайди ҷунун гаштам,
Ки сайёди аҷал бо ин тапиш бисмил надид ин ҷо.
*Акмал*

**ҚУРБОНӢ** قربانی қурбон, ҳайвоне, ки онро қурбон мекунанд.

Хирқапӯше дар корвони Ҳиҷоз ҳамроҳи мо буд; яке аз умарои араб мар-ӯро сад динор бахшид, то қурбонӣ кунад. *Саъдӣ*

**ҚУРО** *а.* قرا *ҷ.* **қария||қарья||қарият.**

Гузари ӯ бар қарьяе аз қурои Шом афтод.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУРОД** *а.* قراد кана, махсусан канаи сагҳо.

**ҚУРОЗА** *а.* قراضه **1.** резаҳое, ки аз буриши қайчӣ ҳосил мешавад, махсусан резаи оҳан, тилло ва ғ.

Кунун гар хуни сад мискин бирезанд,
Зи банди як қуроза барнахезанд. *Низомӣ*

**2.** *маҷ.* пули сикказадаи майда.

Вақте ки дар Бухоро будам, соҳиби ман қуроза ба дастам дода ҷиҳати ангур ба бозор фиристод.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҚУРОҚ** *т.* قراق **чизе, ки аз латтапораҳо дӯхта шудааст,** мас. дастархони қуроқ, кӯрпаи қуроқ.

Рафт чи кӯҳнаву чи нав, пок бибозу банда шав,
Чун дигарон манеҳ гарав халтачаи қуроқро.
*Савдо*

**ҚУРРА||ҚУРРАТ** *а.* قره||قرة равшанӣ, роҳат; **қурраи айн** (*инҷунин* **қурратулъайн**) нури чашм, нури дида; *маҷ.* хеши наздик ва фарзанд.

Эй қурраи айни қозии шаръи шариф,
Асли ту шариф аст, туӣ фаръи шариф. *Шоҳин*

**ҚУРРАТУЛЪАЙН** *а.* قرة‌العين *ниг.* **қурра** (**қурраи айн**).

Эй дурри шараф зи баҳри кавнайн,
Фарзанди азиз — қурратулъайн. *Ҳилолӣ*

Толут ба хонаи қурратулъайни худ омад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУРРУҚУР** قروقر ғур-ғур, ғинг-ғинг.

Ҳамчу абри бенаму пур қурруқур,
Не дар он нафъи замин, не қути бур(р). *Румӣ*

**ҚУРС** *а.* قرص ҳар чизи гирд ва доирашакл, хусусан кулча, гирдаи нон.

Қурсе нон пеши саг андохт. *Авфӣ*

Хони моро ба пушти пой мазан,
Қурсиноне ба дасти худ бишкан. *Ҷомӣ*

◇ **қурси гарму сард** *киноя аз* офтобу моҳ; **қурси зар** *киноя аз* офтоб.

Шом чун қурси зар аз хуни шафақ барсохта,
Чашмаи хуршед пур ёқути аҳмар сохта. *Исмат*

**қурси симин** *киноя аз* моҳ; **қурси сипеҳр** *киноя аз* офтоб.

Ту қурси сипеҳрию бихонад ба ҳамин ном
Хаббоз гаҳи ҷилвагарӣ ҳайати нонро. *Анварӣ*

**ҚУРСА** *а.* قرصه шакли доиравии ҳар чизе; нони кулча.

**ҚУРТ** *а.* قرط *ниг.* **қурта** II.

**ҚУРТА** I *а.* قرطه пӯшок, либоси таг, пероҳан, курта.

Раду ҳербад пеш ғалтон ба хок,
Ҳама домани қуртаҳо карда чок. *Фирдавсӣ*

**ҚУРТА** II||**ҚУРТ** *а.* قرطه||قرط гӯшвора.

Эй дилбаре, ки қуртаи зангорвори гул
Аз рашки чеҳраи ту қабо шуд ҳазор пай.*

**ҚУРУЗ** *а.* قروض *ҷ.* **қарз.**

Асҳоби қуруз тақозо мекунанд. *Авфӣ*

Берун аз хутба хондан ва ҳуҷҷатҳои қуруз ва садоқнома ҳеҷ коғаз нанависанд.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚУРУН** I *а.* قرون *ҷ.* **қарн** I.

Дар қуруну санини бисьёр асотини салотини Деҳлӣ ва Гуҷрот дар орзуи тасхири он буданд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҚУРУН** II *а.* قرون *ҷ.* **қарн** II.

**ҚУРЪА** *а.* قرعه тиккаи коғаз ё чизи дигар, ки аз рӯи он насиб ва ё ҳиссаи касеро муайян мекунанд, мас. дар ягон бозӣ, фол; саҳму насиб.

Бори ғами ӯ арз ба ҳар кас, ки намудам,
Оҷиз шуду ин қуръа ба номам зи сар афтод.
*Ҳофиз*

Қуръа бар туст подшоҳиро,
Равнақи моҳ то ба моҳиро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**қуръа задан** фол задан, фол дидан.

Гаҳе қуръа задӣ бар номи ёраш,
Ки бо ӯ чун бувад фарҷоми кораш.
*Фахриддини Гургонӣ*

◇ **қуръаи қисмат бар айш задан** бахтьёр шудан, хушбахт гаштан.

Дигарон қуръаи қисмат ҳама бар айш заданд,
Дили ғамдидаи мо буд, ки ҳам бар ғам зад. *Ҳофиз*

**ҚУРЪАЗАН** قرعه‌زن он кӣ қуръа мезанад, фолбин, раммол.

Қавли се кас нест ба даҳр устувор:
Шоиру қуръазану ахтаршумор. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҚУРЪОН** *а.* قرآن *д.* китоби муқаддаси дини ислом.

**ҚУРҒОН** *т.* قورغان||قرغان қалъа, ҳисор.

Амир дар шаҳр набуда, ба тафарруҷи баъзе қурғонҳои қаламрав азимати саворӣ намуда (буд).
*Аҳмади Дониш*

**ҚУРҚУБӢ** *а.* قرقوبی *ниг.* **қарқубӣ.**

**ҚУРӮҲ** *а.* قروح *ҷ.* **қарҳа.**

Ҳар кӣ дар он об нишинад, аз дамомил ва қурӯҳ, ки бар аъзои ӯ бошад, сиҳат ёбад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУРҲАТ** *а.* قرحة яра, захм, ҷароҳат.

**ҚУРҲАТУССАДР** *а.* قرحة‌الصدر ҷароҳати сари сина.

Қурҳатуссадр аз ӯ падид ояд,
Рияро сиқлҳо палид ояд. *Саноӣ*

**ҚУСВО** *а.* قصوی *муаннаси* **ақсо** I.

Ҳамчунин бувад сабили мардуме, ки ба ғояти қусво бирасад дар иқтидое, ки ӯро мумкин бувад. *Насириддини Тӯсӣ*

**ҚУСОРО** *а.* قصاری ниҳоят, ҳадди аъло; **қусорои ҳиммат** ниҳояти саъю кӯшиш.

[Мавлоно Амири калон]... қусорои ҳиммат дар рафъи осори ҷаҳолат... ҷазман баргумошта буд. *Восифӣ*

**ҚУССОД** *а.* قصاد *ҷ.* **қосид.**

**ҚУСТ** *ю.-а.* قسط бехи гиёҳест шабеҳ ба меҳргиёҳ, ба соқаи хазанда, дорои баргҳои калон, дар тиб ба кор меравад.

**ҚУСТОС** *а.-ю.* قسطاس *ниг.* **қистос.**

**ҚУСУР** I *а.* قصور *ҷ.* **қаср** II.

Зоҳид'агар ба ҳуру қусур аст умедвор,
Моро шаробхона қусур асту ёр ҳур. *Ҳофиз*

Ҳар ҷо дар калом ваъдаи биҳишт ва қусур омада... *Аҳмади Дониш*

**ҚУСУР** II *а.* قصور камӣ, камбудӣ, нуқсон, кӯтоҳӣ.

Қусуре ба таҳсили асҳоб нест,
Сабӯ чун кунад, чашмаи об нест. *Шоҳин*

**ҚУТ** *а.* قوت хӯрданӣ, ғизои ба қадри зарурат; таом.

Ба бозу ҳосил орад қути фарзанд,
Хӯрад хуш бо аёли хешу пайванд. *Носири Хисрав*

Ҳамаро қути ҷон зи дидани туст,
Охир ин хаста низ ҷон дорад. *Исмат*

◇ **қути лоямут** камтарин миқдори хӯрок, ки барои зинда мондан лозим аст, хӯроки «бихӯру намур».

Халоиқи бешумор аз адами қути лоямут ҳалоқ гаштанд. *«Таърихи Фаришта»*

**қути Масеҳи якшаба** *киноя аз* шароб, шароби ангурӣ.

Хӯрда ба расми мазбата май дар сафолин машраба,
Қути Масеҳи якшаба аз пои тарсо рехта. *Хоқонӣ*

**қуту лут** хӯрокҳои лазиз, махсусан хӯрокҳои гӯштӣ.

Баски ҷӯёни қуту лут шавӣ,
Тӯъмаву қути анкабут шавӣ. *Саноӣ*

**қут бардоштан** хӯрок хӯрдан.

Чу Ҷам ҷоми ёқут бардошта,
Зи лаъли равон қут бардошта. *Хоҷу*

**ҚУТБ** *а.* قطب **1.** ҳар яке аз ду тарафи меҳвари фалак, ки Қутби Шимолӣ ва Қутби Ҷанубӣ мегӯянд, ва ҷирмҳои осмонӣ гирдогирди онҳо ҳаракат мекунанд.

Намуд андар шимоли хеш Тиннин,
Ба гирди қутб дунболаш чу парчин. *Фахриддини Гургонӣ*

Шаръ з-ин ҳар ду қутб нагурезад,
Ки фалакрост ҳар ду қутб мадор. *Хоқонӣ*

**2.** *маҷ.* калон ва сардори қавм; касе, ки гардонандаи корҳост; ◇ **қутби замон (ё давр)** бузургтарин шахси даврон.

*Малик — он ёдгори оли Доро,*
Малик — он қутби даври оли Сомон. *Дақиқӣ*

Ҳозирон гуфтанд, к-эй қутби замон,
З-ин аҷабтар мо надидем аз ҷаҳон. *Румӣ*

**ҚУТН** *а.* قطن пахта, пунба.

... З-он ки пеш аз вай аз меҳони ҷаҳон
Нутқ чун қутн гашту пунба даҳон. *Саноӣ*

**ҚУТОС** *ю.* قطاس гови кӯҳӣ, дорои пашм ва ёли дароз; думи вайро бар сари байрақ мебанданд.

Султон Маҳмуд... Исҳоқро Давлатхон хитоб дода, алам ва қутос ва қабоҳои зардӯзӣ... марҳамат намуд. *«Таърихи Фаришта»*

Берун зи таки назар қиёсаш,
Ҷорӯби раҳи зафар қутосаш. *Файзӣ*

◇ **қутоси туғ** думи қутос, ки ба нӯги туғи мазорҳо меовезанд.

Чун каду аммомаро зоҳид мусаллаҳ мекунад,
Чун қутоси туғ риши хешро фак мекунад. *Шоҳин*

**ҚУТПАЗИР** قوت‌پذیر он ки хӯрок мехӯрад, хӯрокхӯр.

Чун тавоно шудӣ аз қуввати шир,
Гаштӣ аз косаву хон қутпазир. *Ҷомӣ*

**ҚУТР** *а.* قطر **1.** ноҳия, минтақа; ҷониб, канора; **2.** *мат.* хатте, ки аз маркази доира гузашта, доираро ба ду ҳиссаи баробар тақсим мекунад, диаметр.

Агар муҳит бисту ду газ бошад, қутри ӯ ҳафт газ хоҳад буд. *«Таърихи Сайидроқим»*

Қутри ҳавзи он шаҳр ним фарсах буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** ғафсӣ, захомат.

*Забонаш гар фузун аз қутри мег аст,*
Забони ин сухан гуфтан дареғ аст. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҚУТТОН** *а.* قطان *ҷ.* **қотин.**

Маҷмӯаи қуттони амсор ва суккони булдону ақтор фармони Маъмунро ба қадами ризоят пеш омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУТТОЪ** *а.* قطاع *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **қотеъ; 2.** роҳзанон, duzdони раҳзан.

Ба роҳи ишқ марав дар паи ҳавоталабӣ,
Ки ин тариқ надорад ба ҷуз ҳавас қуттоъ. *Бедил*

Хавфи зарар аз сибоъ ва қуттоъ ва ранҷи ғурбат ва нуқсони ибодат муяссар нашавад. *Аҳмади Дониш*

**қуттои тариқ** роҳзанон.

Дар яке аз асфор Суқрот бо тавонгаре бисёрмол ҳамроҳ шуд, ҷамъе аз қуттои тариқ бад-эшон расиданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУУД** *а.* قعود нишастан; нишаст дар намоз.

Арабро, ки бар Даҷла бошад қууд,
Ҷӣ ғам дорад аз ташнагони Заруд. *Саъдӣ*

**ҚУУР** *а.* قعور *ҷ.* **қаър.**

Дар аксари қуури биҳор сухур ва аҳҷор бисёр аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚУФЛ** *а.* قفل қулф, калидон.

*Ба ҳар қуфле, ки ангушташ расидӣ,*
Шудӣ он қуфлро пайдо калидe. *Сайидо*

◇ **қуфли абҷад** қуфле, ки аз рӯи ҳарфҳои абҷад баста ва кушода мешавад.

Он қуфли абҷад аст, ки во мешавад ба ҳарф,
Қай метавон кушуд дилеро, ки танг шуд?!
*Неъматхони Олӣ*

**(ин) қуфли зарринкалид** *киноя аз* осмону офтоб.

Набинӣ, к-аз ин қуфли зарринкалид
Зи торикӣ оранд ҷавҳар падид. *Низомӣ*

**қуфли лаъл** *киноя аз* даҳон, даҳони маъшуқа.

Дар табассум то зи дурҷи дур кушода қуфли лаъл,
Қимати ёқуту нархи гавҳар арзон сохта. *Исмат*

**қуфли марҷон** *киноя аз* даҳон.

Лаби лаълаш кушод бори дигар
Қуфли марҷон зи ҳуққаи гавҳар. *Ҷомӣ*

**қуфли румӣ** а) қуфли овезон; *киноя аз* шафақ.

Қуфли румӣ баргирифт аз дурҷи рӯз,
Чун калиди ҳиндувон бинмуд субҳ. *Хоқонӣ*

б) *мус.* яке аз оҳангҳои қадим; лаҳни понздаҳуми Борбад.

Чу «Қуфли румӣ» овардӣ дар оҳанг,
Кушодӣ қуфли ганҷ аз Руму аз Занг. *Низомӣ*

**қуфл шудани (ё гардидани) дарьё** баста шудани роҳ ба сабаби туғьёни об, чунон ки гузаштан аз он мумкин набошад.

Қуфл гардидани дарьёст назар бастани ман,
*Мижа бар ҳам заданам болу пари тӯфон аст. Соиб*

**қуфл аз баҳри даҳон гузидан** хомӯш мондан, то ин ки суханҳои беҳуда гуфта нашавад.

Бар дукони қуфлгар хоҳам гузашт,
Қуфле аз баҳри даҳон хоҳам гузид. *Хоқонӣ*

**қуфл бар забони (ё даҳони)** *касе* **андохтан (ё задан)** а) касеро хомӯш кунондан.

Ақлро идроки санъат дидаҳо бардӯхта,
Нутқро васфи ту қуфле бар забон андохта.
*Камоли Исмоил*

б) ба касе пора додан.

**банд аз қуфли ганҷина кушодан** шеъргӯӣ ва суханпардозиро сар кардан.

Кушодам ман аз қуфли ганҷина банд,
Ба саҳро алам баркашидам баланд. *Низомӣ*

**пардаи қуфлро бар калид задан** корро баръакс кардан, бар хилофи ақлу хирад рафтор кардан.

Чу пайғоми шаҳ бар ту кардам падид,
Мазан пардаи қуфлро бар калид. *Низомӣ*

**ҚУФЛГАР** قفل گر он кӣ қуфл месозад, қуфлсоз.

То дилам шуд бастаи занҷири зулфи қуфлгар,
Рӯ бар он дар мениҳам чун қуфл ҳар шаб то саҳар.
*Сайфи Исфарангӣ*

**ҚУФЛКУШО** قفل کشا он кӣ қуфлро мекушояд, кушояндаи қуфл.

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм. *Ҷомӣ*

**ҚУЧ** *т.* قچ *ниг.* **қӯч.**

**ҚУШ** *т.* قوش мурғи шикоркунанда.

Ҳама асбоб ва амтиа ва нуқуду палтор ва қуши эшон дар он мавзеъ бесоҳиб монд.
*Аҳмади Дониш*

**ҚУШБЕГӢ** قوش بیگی *аслаш* **қӯшбегӣ.**

**ҚУШУР** *а.* قشور *ҷ.* **қишр.**

Чун назад бар вай нисори рашши нур,
Ӯ ҳама ҷисм аст, не дил чун қушур. *Румӣ*

**ҚУШЧӢ** قوشچی мири шикор, сардори шикорчиён; касе, ки қушҳои шикоркунандаро парвариш ва нигаҳдорӣ мекунад.

Дар он ду рӯз ... ҷамоати қушчиён ба эле даромаданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҚУЮД** *а.* قیود *ҷ.* **қайд.**

Аз ҳудуди таалluқот бирун
В-аз қуюди таайюнот масун. (1) *Ҷомӣ*

Ҳеҷ гоҳат набуд доми қуюд,
Баъд аз ин низ ҳам нахоҳад буд. (1) *Бедил*

**ҚУҲАНДИЗ** قهندز *ниг.* **куҳандиз.**

Сабаби бинои қуҳандизи Бухоро он буд, ки Сиёвуш бини Кайковус аз падари хеш бигурехт.
*«Таърихи Наршахӣ»*

**ҚӮЛ** *т.-м.* قول марказн лашкар, қалби лашкар.

Худ дар қӯл истода, се писари дигари худро ... дар паси пушти хеш ҷой дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҚӮНУШ** *т.-м.* قونوش манзил, бошишгоҳ; **қӯнуш фармудан** манзил гирифтан, ҷойгир шудан дар маҳалле.

Уммол ва роҳдорон аз тавобеи Бухоро ва Самарқанд ҳар ҷо қӯнӯш фармуда, обу таом тайёр менамуданд. *Аҳмади Дониш*

**ҚӮРҶӢ||ҚӮРЧӢ** *т.-м.* قورجی||قورچی аслиҳадор, силоҳдор, аскар.

Қӯрчиён ва ҷамъе муқаррабон ... бар қоида мулозими шаҳзода бошанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Қӯрчиён пештар рафта, пасу пеши урдуи Ғозонхонро мезаданд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҚӮҶ||ҚӮЧ** *т.* قوچ||قچ гӯсфанди ҷангии шохдор.

Зан(н) бибурд аз дур, к-ин об асту бас,
Чун қучи мағлуб во мерафт пас. *Румӣ*

**ҚӮШ** *т.* قوش манзили муваққатӣ; бошишгоҳ.

[Норбӯтахон] баъд аз фароғи таом ... ба қӯши худ рафт ва оромид. *«Шаҳномаи Фарғона»*

Нагардад то рақиби фитнагар аз буғи дег огаҳ,
Ба қӯши хештан оварда пинҳонӣ намак кардам.
*Шоҳин*

**ҚӮШБЕГӢ** *т.* قوش بیگی олитарин мансабест дар сохти девонии аморати Бухоро, садри аъзам.

Қӯшбегӣ ... аз даҳанаи Санҷоб, ки аз мавозеи муқаррари вилояти Хуросон аст, зоҳир шуд.
*«Фатҳнома»*

**ҚӮШУН** *т.-м.* قوشون лашкар, сипоҳ.

Ӯзбакон ... қӯшунро тӯб намуда, Ҷодакро зер карданд ва ба тасарруфи худ даровар данд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ҚӮҚА** *т.* قوقه тугмаи кулоҳ, тугмаи гиребон, остин ва монанди инҳо.

Аз кулаҳ қӯқаву аз судра алам баргиред
В-аз ҳамоил ҳулӣ, аз ҷайб дурар бикшоед. *Хоқонӣ*

**ҚӮҲИСТОН** قهستان *ниг.* **кӯҳистон.**

# Ӯ

**Ӯ** I ҳарфи сию ҳафтӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар аввали калимаҳо ба воситаи *алифу вов*, мас. 'ӯзбак — اوزبک' ва дар мобайн ва охири калимаҳо бо вов, мас. 'рӯз—روز', 'рӯ—رو' ифода мегардад. Дар ҳиҷоҳои бастае, ки бо «ҳ» (ه, ح), айн (ع — сакта) ва ҳамза тамом мешаванд ва дар имлои арабӣ ҳарфи якӯми ин ҳиҷоҳо ба худ замма қабул мекунад, дар имлои ҳозира ҳарфи «ӯ» талаффуз ва навишта мешавад, мас. 'мӯҳра — مهره', 'мӯъҷиза — معجزه' ва ғ.

**Ӯ** II او *ҷонишини шахсии шахси сеюми танҳо* вай.

Бибуррӣ дил аз меҳри Афросиёб,
Набинӣ шаби тира ӯро ба хоб. *Фирдавсӣ*
Ман бошаму ӯву ҳеҷ кас на,
Гул бар кафи дасту хору хас на. *Ҳилолӣ*

**ӮБА** *т.-м.* اوبه хаймаҳои истиқоматии кӯчманчиён, юрт, бошишгоҳи кӯчманчиён.

Ҳар сол аз ӯба меомаданд ва марой ва мавошии ӯшон он чи беҳтар буд ба расми боҷ ва хироҷ мегирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ӮЗБАК||УЗБАҚ** *т.-м.* اوزبک||ازبک номи халқе аз гурӯҳи туркизабонон, ки дар Узбекистон сукунат доранд.

**ӮЗБАКИЯ||УЗБАКИЯ** اوزبکیه||ازبکیه мансуб ба ӯзбакон, ӯзбекӣ.

Уқалои ӯзбакон ... яке аз духтарони ӯзбакияро ба ... ҳокими Чодак номзад карда, ба домодӣ қабул намуданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ӮЙ** اوی *шакли шеърии* ӯ II.

Нагаштанд ҳар ду зи фармони ӯй,
Суви шоҳи Эрон ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**ӮЛАНГ I||УЛАНГ I** *т.* اولنگ||النگ сабзазор, марғзор.

Дар аспои роҳ ба ӯланге расидем. *«Чор дарвеш»*

Дар арсаи боғ тахтасанге
Афтода чу ташна дар уланге. *Мӯҳсини Таъсир*

**ӮЛАНГ II||УЛАНГ II** *т.* اولنگ||النگ суруде, ки бештар дар байни халқҳои туркизабон дар маросимҳо хонда мешавад.

Нағмасароёни уланг ... оламеро ... ба таҳайюр гардониданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ӮЛКА||УЛКА||УЛКО** *т.-м.* اولکه||الکه||الکا кишвар, сарзамин.

Қозикалони шаҳри Бухоро, ки номи ӯ
Дар улкаҳои Рум занад кӯси иштиҳор ... *Шоҳин*

**ӮЛЧА||ӮЛЧАЙ** *т.-м.* اولچه||اولچی *ниг.* **улча.**

**ӮМОЧ||ӮМОЧ||УМОЧ||УМОҶ** اوماچ||اوماج||اماچ||اماج номи мошобае, ки бо хамири реза-реза мепазанд.

Шаби ӯмоч бар ман чун шудӣ рӯз,
Саҳар гипо нагаштӣ дастгирам. *Савдо*

**ӮРДА** *т.* اورده бошишгоҳи подшоҳ, амир.

[Ӯзбакон] ӯрдаи рафеъ ва шаҳри васеъ бино намуда ... чандин дарвоза дар ӯ насб карданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ӮРДАК** *т.* اوردک *ниг.* **урдак.**

**ӮРДУ** اوردو *ниг.* **урду I.**

**ӮРМУЗ** اورمز *ниг.* **урмузд I.**

**ӮРМУЗД I** اورمزد *ниг.* **урмузд I.**

**ӮРМУЗД II** اورمزد *ниг.* **урмузд II.**

**ӮРТОҚ||УРТОҚ** *т.* اورتاق||ارتاق рафиқ, дӯст.

Баъд аз он миёни Обоқохон ва Қойду қавонди дӯстӣ мумаҳҳад буд ва якдигарро ӯрток гуфтандӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ӮРУС||УРУС** *т.* اوروس||اروس рус, русӣ; мамлакати рус.

Лоҷарам дар тамомати мамолики Чину Мочин ва Ҳиндустону Туркистон ва Кашмиру Дашти қипчоқ ва Урус ва Фаранг ва Мисру Шом овозаи ӯ [Ғозонхон] расида ва шоеъ шуда. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ӮСМА||УСМА** *т.* اوسمه||اسمه як навъ рустание, ки оби аз барги он ҳосил шударо занон барои сиёҳ кардани абрувон ба кор мебаранд.

**Ӯ-Т** اوت шакли кӯтоҳшудаи ӯят (ӯ ва ту), ӯ ба ту, ӯ барои ту ва м. ин.

Гуфтам, ки бӯи зулфат гумроҳи оламам кард,
Гуфто, агар бидонӣ, ҳам ӯ-т раҳбар ояд. *Ҳофиз*

**ӮЪҶУБА** *а.* اعجوبه **1.** чизе шигифтовар, тааҷҷубовар, чизе ки касро ба тааҷҷуб меоварад.

Зулфи ӯ бар рух басе мансуба дошт,
Дар сари мӯе ду сад ӯъҷуба дошт. *Аттор*
Зи чид гарчи ҳазор ӯъҷуба созӣ,
Нахандад табъи кӯдак ҷуз ба бозӣ. *Ҷомӣ*

... Амирзода ӯъҷубаҳои ин вилоятро хуб тамошо кунад. *Аҳмади Дониш*

**2.** *маҷ.* бемисл, бемонанд, беназир.

Хоҷа Ҳофизи Шерозӣ ... нодираи замон ва ӯъҷубаи даврон буда. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ӮҲБАТ** *а.* اهبت созу сомон; таҷҳизот ва яроқи лашкар.

[Бароқ] аз ҷосус тартибу ӯҳбат ва шуҷоату шавкати умарову лашкар пурсид. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ӮҲДА** *а.* عهده **1.** тааҳҳуд, зимма; масъулият, ҷавобгарӣ.

Пас авло он ки зиммати ҳиммат ба ӯҳдаи тарҷимаи он китоб марҳун набошад. *Бедил*

**2.** *маҷ.* товон.

Ҳар офарида, ки ... ба дафъ машғул нагардад, гунаҳкор бошад ва ӯҳдаи хуну моли рафиқон бар вай. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**3.** вазифа.

Султон Ғиёсиддин ... ба куффор ҳаргиз ӯҳда ва амал руҷӯъ накарда. *«Таърихи Фаришта»*

◇ **аз ӯҳдаи** *чизе* **(берун) (бар)омадан** а) барои чизе ҷавобгар будан; товон додан.

Агар қатъ афтад, ҳар роҳдор, ки ба он мавзеъ наздиктар бошад, дуздро ба даст оварад ва илло аз ӯҳдаи мол берун ояд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

б) чизеро ба ҷо овардан, чизеро адо кардан, чизеро карда тавонистан.

Зи ҳар нукта карданд ӯро суол,
Бурун омад аз ӯҳдаи қилу қол. *Ҷомӣ*

Мегуфт: Диле зи санг бояд,
К-аз ӯҳдаи ин ғамам барояд. *Шоҳин*

# Ҳ

Ҳ ҳарфи сию ҳаштӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ه, ح ; *ниг.* ҳо I||ҳе.

**ҲАБ(Б)** *а.* حب **1.** дона, ғалладона.

Маскани душмани ту буду бувад
Ҳар замине, к-аз ӯ нарӯяд ҳаб. *Фаррухӣ*

**2.** доруҳои кӯфтаи лӯнда, ки ба калонии гуногун, ба қадри донаи мош то нахӯд тайёр мекунанд.

В-ар ҳабу матбух хӯрдӣ, эй зариф,
Андарун шуд пок з-ахлоти касиф. *Румӣ*

**ҳабби аёриҷ** давои мусҳил, доруи исҳол ва танқия; **ҳабби ҷадвор** доруе, ки ҳакимҳои қадим месохтаанд ва гӯё ҳамаи касалиҳоро илоҷ мекардааст.

Яке зад чашмаке, к-аз ҳабби ҷадвор
Кунад чашми тарабро мардумаквор. *Нозим*

**ҲАБАК** هبک *ниг.* **ҳабк.**

**ҲАБАШ** حبش **1.** Ҳабашистон, Абиссиния, Эфиопия.

В-аз он ҷойгаҳ шоҳи хуршедфаш
Биёмад дамон то замини Ҳабаш. *Фирдавсӣ*

**2.** ҳабашӣ, аз мардуми Ҳабаша; *кинояаз* сиёҳпӯст.

**ҲАБАШИЗОДА** حبشی زاده **1.** фарзанди ҳабашӣ; **2.** *маҷ.* ғуломи сиёҳпӯст.

Ҳабашизодае бидид аз дур
Дилрабо ҳамчу ҳоли чеҳраи ҳур. *Ҷомӣ*

**ҲАБАШӢ** حبشی мансуб ба Ҳабашистон; аҳли Ҳабашистон, ҳабаш.

Ҳабашӣ низ рӯи ӯ медид,
Дам ба дам чашми худ ҳамемолид. *Ҷомӣ*

**ҲАББ** *а.* حب *ниг.* ҳаб(б).

**ҲАББА||ҲАББАТ** *а.* حبه||حبة **1.** як доначаи ғалла; **2.** *маҷ.* миқдори бисёр кам аз чизе.

Агар ҳаббае зар зи дандони гоз
Биуфтад, ба шамъаш биҷӯянд боз. *Саъдӣ*

Гар канандаш зи панҷа панҷ ангушт,
Надиҳад ҳаббае бурун аз мушт. *Ҷомӣ*

Ман зимистон ҳаббае надоштам ва сармои азим буд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**як ҳабба, ду ҳабба** миқдори бисёр кам, заррае.

Аҳмад Ёнолтакин ... бирафт ва ду ҳабба аз қозӣ наандешид. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ба ҳаббае наарзидан** ҳеҷ қадру қимат надоштан.

Дар хотири ман, ки ишқ варзад,
Олам ҳама ҳаббае наарзад. *Низомӣ*

**3.** воҳиди вазн, ки баробари $^1/_{48}$ дирҳам мебошад (миқдори як ҷави миёна); воҳиди хурди пул; **4.** паймониши масоҳат дар мамлакатҳои араб ($^1/_{72}$ фаддон ё 58,3 метри мурабба).

**ҲАББАЗО** *а.* حبذا *калимаи нидо* офарин, аҳсант, марҳабо, чӣ хуб.

Дӯш вақти нимашаб бӯи баҳор овард бод,
Ҳаббазо боди шимолу хуррамо бӯи баҳор!
*Фаррухӣ*

Ҳаббазо, тақрири гуфтораш, ки баҳри офарин
Ғунчаро мӯҳри хамӯшӣ аз даҳон бардошта.
*Савдо*

**ҲАББАТ** *а.* حبة *ниг.* **ҳабба.**

**ҲАББОТ** *а.* حبات *ҷ.* **ҳабба||ҳаббат.**

Андар анбон мефишорад неку бад,
Донаҳои дурру ҳабботи нахуд. (1) *Румӣ*

**ҲАБИБ** *а.* حبیب дӯстдошта, дӯстдор, маъшуқ; маҳбуб.

Бифармо, ки кӯи ҳабибам куҷост,
Чу бемор гаштам, табибам куҷост? *Хоҷу*

Халқ чӣ донад муроди хотири моро,
Қоми муҳиббон ба ҷуз ҳабиб надонист.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАБК||ҲАБАК** هبک кафи даст.

Бар ҳабк ниҳод ҷоми бода
В-онгоҳ зи ҳабк нӯш кардаш. *Рӯдакӣ*

**ҲАБЛ** *а.* حبل таноб, расан, ресмон, банд.

Кулаҳ далв кард он писандидакеш,
Чу ҳабл андар он баст дастори хеш. *Саъдӣ*

**ҲАБЛУЛВАРИД** *а.* حبل الورید раги гардан, шоҳраги гардан.

Зи бӯи хулқаш ҳаблулварид ёфт ҳаёт,
Зи фарри нутқаш ҳаблулматин гирифт бақо.
*Хоқонӣ*

Дид чашми биниши ман ҷониби наргис, ки дид
Ресмони бандагӣ дар гардан аз ҳаблулварид.
*Ваҳид*

**ҲАБЛУЛМАТИН** *а.* حبل المتین ресмони маҳкам; **ҳаблулматини гесу** *киноя* аз таноби гесу, тори мӯй.

Чу анкабут ба ҳаблулматини гесуяш
Турунҷи нӯҳ фалак овехтаст аз як нах. *Бедил*

**ҲАБО(Ъ)** *а.* هبا||هباء **1.** чанг, гард, ғубори ҳаво, зарраи чанг дар офтоб, ки аз равзан ба воситаи тобиши офтоб дида мешавад.

Боди ҷонафзо вахим гардад, вабо,
Оташе хокистаре гардад, ҳабо. *Румӣ*

**2.** *маҷ.* ночиз, чизи хеле майда; бебақо, нопойдор.

Мулки Сулаймон маталаб, к-он ҳабост,
Мулк ҳамон аст, Сулаймон куҷост?
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҳабою ҳадар** беҳуда, беасос; зоеъ.

Исмоилшоҳ фавт шуда, ҷамеи муқаддамот ҳабою ҳадар гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАБОБ** *а.* حباب *ниг.* **ҳубоб.**

**ҲАБОИЛ** *а.* حبائل *ҷ.* **ҳибола||ҳиболат.**

Кушодам ҳар ду зонубандаш аз даст
Чу мурғе, к-аш кушояндаш ҳабоил.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАБОК||ҲАПОК** هباک||هپاک фарқи сар, тораки сар.

Яке гурз зад туркро бар ҳабок,
К-аз асп андар омад ҳамон гаҳ ба хок. *Фирдавсӣ*

Зад кулӯхе бар хабоки он фажок,
Шуд ҳабоки ӯ ба кирдори мағок. *Тайён*

**ҲАБОЪ** *а.* هباء *ниг.* **хабо(ъ).**

**ҲАБР** *а.* حبر *ниг.* **ҳибр** II.

**ҲАБС** *а.* حبس **1.** боздоштан, дастгир кардан; **2.** дастгирӣ, тавқиф; дар зиндон будан.

Бихандид, к-ӯ занни беҳуда бурд,
Надонад, ки хоҳад дар ин ҳабс мурд. *Саъдӣ*

**ҲАБСГОҲ** حبسگاه ҷои ҳабс шудан, маҳбас, зиндон.

Чанд дар ҳабсгоҳ осудан,
Сархуши тӯҳмати ғино будан... *Бедил*

**ҲАВАЛ** *а.* حول олусӣ, дубинӣ.

Чун зи як сурмаст нозирро каҳал,
Аз чӣ омад ростбинию ҳавал?! *Румӣ*

**ҲАВАС** *а.* هوس орзу, майл, шавқ, иштиёқ, хоҳиш.

Дили ман дар ҳаваси рӯи ту, эй мӯниси ҷон,
Хоки роҳест, ки дар дасти насим афтодаст. *Ҳофиз*

Ҳазор шиша тиҳӣ кард аз ҳавас Махфӣ,
Ҳанӯз дар дили ман ҳаст хор-хори дигар. *Махфӣ*

◇ **ҳавас пухтан** орзуи хом кардан, нақшаҳои ғайри амалӣ кашидан.

Ҳавас пухтан аз кӯдаки нотамом
Чунон зишт нояд, ки аз пири хом. *Саъдӣ*

**ҲАВАСНОК** هوسناک он кӣ нисбат ба коре ё чизе шавқ дорад, шавқманд.

Ба хоки пояшон гардам ҳаваснок,
Зи роҳи дида резам сӯи дил хок. *Хисрави Деҳлавӣ*

Теғ аз дасти ту бар ҷони ҳаваснок занам,
Оташ афрӯзаму бар дидаи намнок занам. *Сайидо*

**ҲАВАСОБОД** هوس‌آباد ҷои ҳавас, макони орзуҳо; *киноя аз* дили ошиқ.

То ба садорат нишаст ишқи ту дар синаам,
Шуд ҳавасободи дил аз ситами ӯ хароб.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАВАСОРОӢ** هوس‌آرائی ҳавову ҳавас парридан, дар орзу ва ҳаваси чизе будан.

Офат сару барги ҳавасорои ҷоҳ аст,
Сар тофтани шамъ зи сомони кулоҳ аст. *Бедил*

**ҲАВАСПЕША** هوس‌پیشه ҳаваспарвар; он ки хирсу хоҳишаш бисьёр аст.

Ҳаваспеша чун одамӣ нест кас,
*Ки дорад ба нодида дидан ҳавас.* *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАВВО** *а.* حوا **1.** *д.* номи зани Одам, ки гӯё аввалин зан буд.

Аз дили танги гунаҳгор барорам оҳе,
К-оташ андар гунаҳи Одаму Ҳавво фиканам.
*Ҳофиз*

**2.** зани гандумгун.

**ҲАВДАҶ** *а.* هودج тахти равон, каҷовае, ки ба асп ё шутур баста ба дарунаш нишаста сафар мекунанд, аморӣ.

Чу гардад шавқи васл афзун, чӣ ҷои таън агар Маҷнун
Ба бӯи ҳавдаҷи Лайлӣ фитад дунболи маҳмилҳо.
*Ҷомӣ*

Дурӯя ду ҳавдаҷи мурассаъ
Аз пӯшиши парниён муқаннаъ. *Шоҳин*

**ҲАВЗ** *а.* حوض чуқурие, ки дар замин барои ҷамъ шудани об мекананд, толоб, обгир.

... Аммо дар шаҳр ва ободонӣ ҳавзҳо ва ҷӯйҳо ва корезҳо пур аст. *Аҳмади Дониш*

◇ **Ҳавзи Кавсар** ҳавзи афсонавӣ дар биҳишт.

Баҳри оби зиндагонӣ кай равам дунболи Хизр,
Баски истиғно бар оби Ҳавзи Кавсар мезанам?
*Махфӣ*

**Ҳавзи Моҳӣ** бурҷи Ҳут.

Урьён зи Ҳавзи Моҳӣ сӯи Бара равон шуд,
Ҳамчун бара баромад пӯшида суфи асфар.
*Хоқонӣ*

**Ҳавзи Об** бурҷи Ҳут.

Бурун рафт аз чоҳи Далв офтоб
Ба Моҳӣ гирифтан сӯи Ҳавзи Об. *Низомӣ*

**ҳавзи тарсо** чуқурӣ барои фишор додани ангур дар амалиёти шаробсозӣ.

Гуфтам писандад доварам, к-аз файзи ақлӣ бигзарам,
Ҳайзи арӯси раз ҳарам дар ҳавзи тарсо дошта.
*Хоқонӣ*

**ҲАВЗА** I *а.* حوزه ноҳия, доира.

Тадоруки он аз ҳавзаи иқтидор хориҷ...
*«Анвори Суҳайлӣ»*

... Ва чун аскар қавӣ бошад, ҳавзаи салтанат маҳфуз аст. *Аҳмади Дониш*

**ҲАВЗА** II *а.* حوضه *ниг.* **ҳавз.**

**ҲАВИД** هوید ҷиҳози шутур, порчаи намаде, ки ба гирдогирди кӯҳони шутур мегузоранд, палони уштур.

Ту ҳанӯз аз рӯй раънои барои лошае,
Гоҳ дар банди ҳавидӣ, гоҳ дар банди фасор. *Саноӣ*

**ҲАВИҶ** هویج||حویج сабзӣ, газар, зардак.

Ҳар ҳавиҷе бошадаш карде дигар,
Дар миёни боғ аз сиру кабар. *Румӣ*

Аз пухтагии худ наҳӯди хом хӯрӣ,
То рӯзи дигар ҳавиҷ оши ту шавад. *Мушфиқӣ*

**ҲАВЛ** I *а.* حول тавоноӣ, кудрат, зӯр; фишор.

Буда аз ғояти футуввати хеш
Холӣ аз ҳавли хешу қуввати хеш. *Ҷомӣ*

**ҲАВЛ** II *а.* حول сол, гузашти сол, гардидани сол; *гардиш, табаддулот.*

**ҲАВЛ** III *а.* حول атроф, дар атроф; **ҳавлу ҳавш** атроф, дар атроф.

**ҲАВЛ** IV *а.* هول тарс, бим, ваҳшат, воҳима.

Чунон омад аз ҳар ду лашкар ғирев,
Қ-аз он ҳавл девона шуд мағзи дев. *Низомӣ*

**ҲАВЛАҚ** هولک **1.** обила, обилаи кафи даст ё пой; **2.** чормағзбозӣ, бозии бачагон бо чормағз, ки ба тарзи гуногун гузаронида мешавад, гирдаконбозӣ; **3.** мавиз.

Чу равшан шуд ангур ҳамчун чароғ,
Бикарданд ангур ҳавлак ба боғ. *«Луғати фурс»*

**ҲАВЛНОК** هولناک хавфнок; *маҷ.* сахтдил, бераҳм.

Баровард зангӣ зи румӣ ҳалок,
Ки ин нозанин буду он ҳавлнок. *Низомӣ*

**ҲАВМА** *а.* حومه доира, атроф, гирдогирди шаҳр.

Ҷумлагӣ ҳавма ва ҳаволии Бағдод бигирифтанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАВО** I *а.* هوا **1.** моддаи газмонанде, ки гирдогирди кураи Заминро иҳота кардааст; **2.** обу ҳаво.

Ҳаво гарму ман ташнаи носабур,
Биёбону ҳар мондаву роҳ дур. *Хисрави Деҳлавӣ*

◇ **ҳаво гиристан** боридани борон.

Ин ҳама сар кашидан аз паи чист?
Гул нахандид, то ҳаво нагирист. *Низомӣ*

**ҳаво гирифтан** парвоз кардан, паридан.

Зи хокдони тааллуқ гирифтаем ҳаво,
Ғубор даст надорад ба тарфи домани мо. *Соиб*

**ҳаво ёфтан** шифо ёфтан.

Бо дами ҷонпарвари шамшер одат кардааст
Аз дами Исӣ ҳаво ёбад дили бемори ман. *Соиб*

**ҳаво хӯрдани бода** нест шудани асари кайфи бода, шароб.

Ранг намонд дар лабаш аз нафаси фусурдагон,
Бода ҳаво чу мехӯрад, по ба рикоб мешавад. *Соиб*

**ҲАВО** II *а.* هوا||هوی орзу, майл, ҳавас, иштиёқ; муҳаббат.

Чунин гуфт Баҳром: Қоре равост,
Ҳаво бар дили ҳар касе подшост. *Фирдавсӣ*

Ниҳодам аз сари худ як ба як ҳавову ҳавасро,
Ҳамин бувад ҳаваси ман, ки дар ҳавои ту мирам. *Ҳилолӣ*

**ҳавои нафс** майлу хоҳиш; **ҳавову ҳавас** орзуву ҳавас, эҳтиросҳо.

Умрест аз ҳавову ҳавас чашм бастаам,
Чун ғунча фориғ аз ғами олам нишастаам. *Сайидо*

**ҲАВО** III هوا оҳанг, нағма, лаҳни суруд; **ҳавои Аҷам** номи навое аз мусиқӣ (аз «Шашмақом»).

Дар базми мо нишасту ҳавои Аҷам шунид
Он кас, ки майли нағмаи хорагудоз дошт. *Шоҳин*

**ҲАВОГИР** هواگیر парвозкунанда.

Аз роҳи назар мурғи дилам гашт ҳавогир,
Эй дида, нигаҳ кун, ки ба доми кӣ дарафтод. *Ҳофиз*

**ҲАВОГИРИФТА** هواگرفته парвозкарда, авҷгирифта; *маҷ.* илҳомьёфта.

Рамид дил зи ман, аз зулф дом неҳ, ки нахоҳам
Ба ҷуз шикори ту мурғи ҳавогирифтаи худро. *Ҷомӣ*

**ҲАВОДИС** *а.* حوادث *ҷ.* **ҳодиса.**

Ҳофиз, аз даст мадеҳ давлати киштии Нӯҳ,
В-арна тӯфони ҳаводис бибарад буньёдат. *Ҳофиз*

... Бар инқилоби ҳолот ва тасорифи айём ва ҳаводиси замон мусобарат менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАВОДОР** هوادار **1.** иштиёқманд, хоҳон, роғиб; ошиқ.

... Кунун аз ду олам талабгори туст,
Чу боди баҳорӣ ҳаводори туст. *Хоҷу*

**2.** тарафдор, хайрхоҳ; пуштибон.

Бидон, эй ҷаҳондидаи некном,
Ҷаҳонат ҳаводору бахтат ғулом. *Хоҷу*

Бӯи сари зулфаш ба ман орад ҳама шаб бод,
Аз ҳамнафасон ёри ҳаводори ман ин аст. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАВОЗӢ** هوازی ба ногоҳ, ногаҳонӣ.

Ҳавозӣ маро гӯяд он шаккарин лаб,
Ки, эй шоир, андар сухан жарф бингар! *Фаррухӣ*

Ба меҳмони ҳавозӣ шод гардам,
Зи банди ранҷу ғам озод гардам. *Фаррухӣ*

**ҲАВОИҶ** *а.* حوائج *ҷ.* **ҳоҷат** 1.

Ҳар ҳавоиҷро, ки будаш он замон,
Рост кардӣ марди шаҳрӣ ройгон. *Румӣ*

...Онро дар ваҷҳи ҳавоиҷи худ сарф кардам. *Авфӣ*

**ҲАВОЛА||ҲАВОЛАТ** *а.* حواله||حوالت **1.** кореро ба каси дигар вогузор кардан, вогузоштан, супурдан.

Муроди мо насиҳат буд, гуфтем,
Ҳаволат бо Худо кардему рафтем. *Саъдӣ*

Ҳаволаи дигарон соз ратлҳои гарон,
Ки мо зи соғари лаъли тунукшаробонем. *Ҷомӣ*

**2.** санаде, ки мувофиқи он гирифтан ё пардохтани маблағе ба касе вогузор карда мешавад, барот; ◇ **ҳавола кардан ба тақдир** умед бастан ва тан додан ба қазову қадар.

Қавме ба ҷидду ҷаҳд ниҳоданд васли дӯст,
Қавме дигар ҳавола ба тақдир мекунанд. *Ҳофиз*

**ҳавола кардан ба шамшер** ҳалли масъалаеро ба ҷанг вогузор кардан.

**ҲАВОЛАГОҲ||ҲАВОЛАГАҲ** حواله گاه||حواله گه ҷои муроҷиат; паноҳгоҳ.

Ҷуз остони туам дар ҷаҳон паноҳе нест,
Сари маро ба ҷуз ин дар ҳаволагоҳе нест. *Ҳофиз*

**ҲАВОЛАДОР** حواله دار маъмур, мутасаддӣ, касе, ки коре ба ӯ вогузор шуда бошад.

Сафдархони Систонӣ, ки ҳаволадори оташхона буд, аробаҳои оташбозӣ пеш бурда, оташи қитол ва ҷидол афрохта буд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАВОЛАТ** *а.* حوالت *ниг.* **ҳавола.**

**ҲАВОЛОТ** *а.* حوالات *ҷ.* **ҳавола||ҳаволат** 2.

Дар Хуросон аз он ҳаволот даҳ-ҳашт боқӣ буди ва элчиён ва арбоби ҳаволот баравот дар даст ба девон омаданди. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҲАВОЛӢ** *а.* حوالی атроф, гирду атроф, гирдогирд.

Пӯпак дидам ба ҳаволии Сарахс,
Бонгак барбурда ба абр-андаро. *Рӯдакӣ*

Аз тахтгоҳ берун шуд ва ба ҳаволии Форс омад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАВОМ(М)** *а.* هوام *ҷ.* ҳомма.

Андар афтоданд дар ҳам з-издиҳом
Ҳамчу андар дӯғи гандида ҳавом. *Румӣ*

Ба воситаи вусъати фазо ва латофати ҳаво давоб ва ҳавом он ҷо ором гирифта ... *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАВОН** *а.* هوان хорӣ, пастӣ, зиллат.

Ҳар киро дар дил ҳавои туст, эмин аз ҳавон,
Ҳар киро дар ҷон вафои туст, эмин аз вафот. *Анварӣ*

Обрӯи мардуми зӣ-номусро бар хоки мазаллат ва ҳавон рехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАВОНАВАРД** هوانورد чизе ё касе, ки дар ҳаво мегардад, тайкунандаи осмон.

Чун барқ ҳавонавард гашта,
Чун соиқа тезгард гашта. *Файзӣ*

**ҲАВОПАРАСТӢ** هواپرستی шаҳватпарастӣ; ҳавасронӣ, ба кайфу сафо додашавӣ.

Султон гуфт: Писарони худро ба шурби хамр ва ақсоми манохӣ ва ҳавопарастӣ мубтало мебинам. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАВОПАРВАР** هواپرور ҳавобаланд, аз худ раванда, мутакаббир, мағрур; ба ҳавову ҳавас додашуда.

Хок бар сар беҳ аст аз он афсар,
Ки кунад шоҳро ҳавопарвар. *Бедил*

**ҲАВОРИЮН** *а.* حواریون ёрон, шогирдони Исо, ки 12 нафар будаанд, асҳоби Исо.

**ҲАВОРӢ** *а.* حواری 1. ёридиҳанда, мададгор, ёвар; шогирд; 2. номи ҳар як аз 12 шогирди Исо, ки пас аз вай дини исавиро тарғиб ва паҳн кардаанд.

**ҲАВОС(С)** *а.* حواس *ҷ.* ҳосса‖ҳоса.

Абдон ва қаволиб мураккаби ин нуфусанд ва ҳавос ва қувваи ходими эшон. *Аҳмади Дониш*

◇ **панҷ ҳавосс** (ё **ҳавоси хамса**) панҷ ҳисси инсон: бинойӣ, бӯйӣ, чашоӣ, шунавоӣ, ламсӣ.

Бишнос, ки тавфиқи ту ин панҷ ҳавос аст,
Ҳар панҷ ато з-эзид мар пиру ҷавонро. *Носири Хисрав*

**ҲАВОСИЛ** I *а.* حواصل *ҷ.* ҳосил.

**ҲАВОСИЛ** II *а.* حواصل *ҷ.* ҳавсала I.

**ҲАВОСИЛ** III *а.* حواصل мурғи сақо, мурғи калони сафед аст, ки дар канори обҳо менишинад, пеликан.

Ба сайди ҳавосил даромад уқоб,
Ба меҳмонии моҳ рафт офтоб. *Низомӣ*

**ҲАВОХОҲ** هواخواه хоҳон, толиб; тарафдор, дӯстдор; *маҷ.* ошиқ.

Ман, к-аз ватан сафар нагузидам ба умри хеш,
Дар ишқи дидани ту ҳавохоҳи ғурбатам. *Ҳофиз*

Акнун, ки манам туро ҳавохоҳ,
Хоҳам ба ҳавои ту задан роҳ. *Шоҳин*

**ҲАВОШУДА** هواشده бухоршуда; нобудшуда, ҳечшуда.

Зи офтоб талаб шабнами ҳавошударо,
Дили рамидан моро зи мо чӣ меҷӯӣ?! *Бедил*

**ҲАВОШӢ** *а.* حواشی *ҷ.* ҳошия‖ҳошият.

Ҳавошии он ҳаволӣ аз мавошии ӯ танг омада буд. (1) *Авфӣ*

Ин шева агарчи барои ҳифзи давлат дар зоҳир марзӣ афтод, лекин дар охир зарари бисьёр ба ҳавошии салтанат расонид. (3) *Аҳмади Дониш*

**ҲАВОӢ** هوائی 1. булҳавас, ҳарҷоӣ, бесомон, бесубот.

Ба дасти боди сабо з-он намедиҳам пайғом,
Ки маҳрами ту шудан кори ҳар ҳавоӣ нест. *Хисрави Деҳлавӣ*

2. парешон, пароканда; *маҷ.* ҳадаршуда, ба ҳадар рафта.

Намедонам куҷоӣ, эй ҳама ҷо гулшани нозат,
Чу бӯи гул ҳавоӣ шуд зи шавқат мағз дар сарҳо. *Носир Алӣ*

**ҳавоӣ гаштан** ба парвоз даромадан, паридан.

Мурғсон аз қафаси хок ҳавоӣ гаштам
Ба умеде ки магар сайд кунад шаҳбозам. *Ҳофиз*

**ҲАВОҶИС** *а.* هواجس *ҷ.* ҳоҷис.

Мирзо ... аз васовиси шайтонӣ ва ҳавоҷиси нафсонӣ лоилоҷ пушаймон гардид. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАВОҶӮӢ** هواجوی булҳавас, ҳавову ҳаваспарвар.

Ҳавоҷӯӣ сӯи хирад нангарад,
Ки бе мар ҳаво чира шуд бар хирад. *Фирдавсӣ*

**ҲАВРО** *а.* حوراء 1. чашме, ки сиёҳӣ ва сафедии он пурра ва зебо аст; 2. *маҷ.* зани зебои сиёҳчашм.

Савганд хӯрам к-аз ту барад ҳавро хубӣ,
Хубит аён аст, чаро бояд савганд? *Имора*

**ҲАВСАЛА** I *а.* حوصله чинадон, чиғирдони (чиғилдони) мурғ, меъдаи парандагон.

Ҳанӯз дона ба ҳавсалаи ӯ нарасида буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дарвеш мушоҳада менамуд, ки он боз фуруд омаду он гӯшт, ки дар минқор дошт, пора-пора карда ва ба қадри ҳавсалаи он калоғ бар даҳони ӯ мегузошт, то он ки сер шуд. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ҲАВСАЛА** II *а.* حوصله бардошт, бурдборӣ, сабр; рағбат, майл.

Ва касеро, ки бар он инкор ояд аз хурдии димоғ ва тангии ҳавсала бошад ва қиллати ақл. *Аҳмади Дониш*

**ҲАГИРЗ** هگرز *шакли дигари* **ҳаргиз.**

Чунон бибинӣ товал накарда кор ҳагирз,
Ба ҷӯб ром шавад, юғро ниҳад гардан. *Урмуздӣ*

**ҲАД(Д)** *а.* حد 1. андоза, дараҷа.

Бад-он ҳад ки-шон буд ниру ба ҷой,
Суви гӯшт карданд оҳангу рой. *Фирдавсӣ*

Амир ба боғи Ферузӣ шароб мехӯрд ва чандон гули садбарг рехта буд, ки ҳад надошт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**2.** ниҳояти ҳар чиз, канор, поён, охир.

Макону замон ҳар ду аз баҳри сунъ аст,
Аз ин нест ҳадде замину замонро. *Носири Хисрав*

Ҳад надорад ин сухан, кӯтоҳ кун,
В-аз ҳадиси ошиқон баргӯ сухун. *Румӣ*

**3.** ҷои аз ҳам ҷудошавии ду кишвар, марз, сарҳад; ҷониб; кишвар.

Ва он работ аввали ҳадди Ғур аст.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Волӣ ба ҳадди Шом яке паҳлавони ӯст,
Омил ба ҳадди Рум яке кордори ӯст. *Муиззӣ*

**4.** ҷазои ҷисмонӣ барои аз роҳи дин берун баромадан; ҷазо; **ҳад задан** муҷозот кардан мувофиқи қонуну шариат.

Чаро доманолударо ҳад занӣ,
Чу худро шиносӣ, ки тардоманӣ. *Саъдӣ*

Чаро касеро ки ҳад заданӣ ва уқубат карданӣ буд, накардед? *Аҳмади Дониш*

◇ **ҳадди авсоф** дараҷаи олии таърифоту тавсифот; тавсифоти муболиғавӣ.

Баёни васфи ту гуфтан на ҳадди имкон аст,
Чаро ки васфи ту гуфтан зи ҳадди авсоф аст.
*Ҳофиз*

**ҳадди булуғ** синни балоғат; **ҳадди имкон** андоза ё дараҷаи мумкин будани чизе, то мумкин аст.

Баёни васфи ту гуфтан на ҳадди имкон аст,
Чаро ки васфи ту гуфтан зи ҳадди авсоф аст.
*Ҳофиз*

**ҳадди кеҳин** андозаи хурдтар, меъёри хурдтарини таърифи чизе; хурдтар, минимум.

Ва ҷисмро, ки мавзӯъ шавад андар он чӣ лозимояд, «ҳадди кеҳин» хонанд. *Ибни Сино*

**ҳадди меҳин** меъёри калонтарини таърифи чизе, максимум.

Ва «мӯҳдас»-ро, ки маҳмул шавад андар он чӣ лозим ояд, «ҳадди меҳин» хонанд. *Ибни Сино*

**ҳадди миёнагин** меъёри миёнаи таърифи чизе.

Пас «мусаввар»-ро ва ҳар чӣ ба вай монад, «ҳадди миёнагин» хонанд. *Ибни Сино*

**ҳадди эътидол** ҳадди мӯътадил; доираи имкон.

Ёфта аз санъату диққат камол,
Лек на берун зи ҳади эътидол. *Ҷомӣ*

**аз ҳадди эътидол таҷовуз намудан** аз ҳад гузаштан, аз доираи имкон берун шудан.

Муболиға ва илҳоҳи Маъмун дар ин боб аз ҳадди эътидол таҷовуз намуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**аз ҳадди эътидол фитодан** паст рафтан, таназзул кардан.

Дар ин шаш ҷиҳат коргоҳи хаёл
Мизоҷаш фитод аз ҳади эътидол. *Ҷомӣ*

**дар ҳадди эътидол баромадан** ба камол расидан, ба воя расидан.

Ҳазор сарв, ки дар ҳадди эътидол барояд,
Ба қоматат нарасад, гар ҳазор сол барояд.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҳадду ҳаср** андоза, ҳисоб.

...Ва моли эшонро ҳадду ҳаср натавонист кард.
*Носири Хисрав*

Ва билҷумла аскаре зиёда аз ҳадду ҳаср бад-ин насақ ҷамъ шуда... *Аҳмади Дониш*

**аз ҳад афзун (ё фузун, беш)** аз андоза зиёд.

Зи захми ғамза чӣ пурсӣ, ки дар дилат чанд аст,
Зи ҳад фузун, вале захмҳои корӣ пурс.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Гарчи хубит аз ҳад афзун аст,
Аллаҳ-аллаҳ, макун ҷафокорӣ. *Шоҳин*

Ба нӯки хома хорида сари реш,
Ҷигарҳо рехта берун зи ҳад беш. *Хисрави Деҳлавӣ*

**аз ҳад берун** аз андоза берун, бисьёр, зиёд, бениҳоят.

Мӯр, ки ҳирсаш бувад аз ҳад бурун,
Зинда равад зери замин сарнагун.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**то ба ҳадде ки...** то андозае ки...

Ман чӣ гӯям, ки туро нозукии табъи латиф
То ба ҳаддест, ки оҳиста дуо натвон кард. *Ҳофиз*

Яке аз мулуки аҷам... ҷавру азият оғоз ниҳода то ба ҳадде ки ҳама аз макоиди зулмаш ба атрофи ҷаҳон рафтанд. *Саъдӣ*

**ҳад доштан (ё будан)** ихтиёр ва имконият доштан.

Ҳадди мо нест, ки пеши ту бигӯем сухан,
Ҳам ту бар мо сухане гӯй, ки мо гӯш кунем.
*Ҳилолӣ*

**ҳадди худро донистан (ё шинохтан)** дар гуфтору рафтор аз андозаи эътидол берун набаромадан, қадр, мартаба, андозаи худро донистан.

Гуфт: Эй палиди шумнафас, ҳадди худ шинос,
Бар устухони ман марасон ин ҳама забон! *Сайидо*

Надонам, к-ин ҳама тарки адаб чист,
Ҳади худро намедонӣ, сабаб чист? *Ҳилолӣ*

**аз ҳад гузаштан** аз андоза таҷовуз кардан, аз андозаи худ берун баромадан, таадди кардан.

Зи бас ҷафои ту бар ошиқон зи ҳад бигзашт,
Ниҳод қоидаи ишқ рӯ ба вайронӣ. *Шоҳин*

**аз ҳад шудани ваъда** аз мӯҳлат гузаштани ваъда.

Гуфта будӣ, ки шавам маст, бӯсат бидиҳам,
Ваъда аз ҳад бишуду мо на ду дидему на як.
*Ҳофиз*

**ҲАДАБ** *а.* حدب **1.** теппача, пуштаи хурд, хоктӯда, регтӯда; **2.** гиёҳи зиёда, ки ба ҳам рехта анбошта шуда бошад.

Хушнавоз он хандақро пуроб карда буд аз паси сипоҳи хеш ва ба ҳадабҳои заиф пӯшонда буд.
*«Таърихи Табарӣ»*

**ҲАДАР** *а.* هدر ройгон; кори беҳуда, бефоида, ботил, зоеъ.

Ман намегӯям он чӣ мегӯям,
То ту гӯӣ ҳабост ё ҳадар аст. *Анварӣ*

**ҲАДАС** I *а.* حدث **1.** чизи нав пайдошуда; воқеаи ногаҳонӣ рӯйдода, ҳодиса, тасодуф.

Агар амирулмӯъмининро ҳадасе расид, ҳаман мол ва хизона баргиранд ва рӯй ба Бағдод ниҳанд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** *д.* ифлосӣ, наҷосат.

Боядаш худро бишустан аз ҳадас,
То намози фарзи ӯ набвад абас. *Румӣ*

**3.** кор ё ҳодисаи тасодуфие, ки таҳорат мешиканад.

**ҲАДАС** II *a.* حدث ҷавон, марди ҷавон.

Андар шуда чашми мо ба хоби хуш,
Чашми ҳадасон ба водии Танҷа. *Манучеҳрӣ*

**ҲАДАФ** *a.* هدف нишона, нишонаи тир; мақсад, манзур.

На обистони дур(р) бувад ҳар садаф,
На ҳар бор шотир занад бар ҳадаф. *Саъдӣ*

Моли бахил дар оқибат ҳадафи тири тороҷ ... шавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Қадом сайд кушодаст синаро чу ҳадаф,
Ки абруяш ба камони кашида мемонад. *Сайидо*

**ҲАДАҚА** *a.* حدقة 1. мардумаки чашм, сиёҳии чашм.

Нахостам, ки кӯр бошам ва ҳадақаи дигарон ба дидани он ҳадақа равшан шавад. *«Равзат-ус-сафо»*

Киро сияҳ ҳадақа чашмҳои зардмижа
Надида инак чашме бад-ин сифат офоқ. *Ломеӣ*

2. хонаи чашм, косаи чашм.

**ҲАДД** *a.* حد *ниг.* **ҳад(д)**.

**ҲАДДОД** *a.* حداد оҳангар.

Набинӣ, ки пӯлодро чун бибуррад,
Чу санъат пазирад зи ҳаддод сӯҳон? *Хоқонӣ*

Ва дар миёни мо ... мунаҷҷим, ҳаддод ва табиб ва ҷарроҳ буд. *Аҳмади Дониш*

**ҲАДЗАДА** حدزده ҷазодида, калтаккӯрда, касе, ки ҷазо дидааст.

Масал аст ин ки дар азобкада
Ҳадзада беҳ бувад, ки бимзада. *Саноӣ*

**ҲАДИД** *a.* حديد 1. оҳан.

Саҳоби лутфи ту гар қатра бар замин борад,
Ҳадиду санг шавад мустаидди нашву намо. *Анварӣ*

2. *маҷ.* тез, бурранда.

**ҲАДИДУЛБАСАР** *a.* حديدالبصر тезчашм.

Ҳар кӣ дар чашмаи сӯзан сафари дарьё кард,
Сафараш бод муборак, ки ҳадидулбасар аст. *Соиб*

**ҲАДИС** *a.* حديث 1. нав, чизи нав; воқеаи наврӯйдода.

Агар ... гувоҳон ба мӯҷиби мазкур гувоҳӣ диҳанд ва сабаби ӯ он, ки аз қадим ё ҳадис дар тасаррӯфи ӯ буда, ба шарҳ тақрир кунанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. сухан, ҳикоя, нақл; ривоят.

Абдулмалик ба мо ихтилот дошт, дар мабоҳиси илмӣ хавз менамуд ва ҳадис самоъ мекард. *Авфӣ*

Зи дасти шоҳиди симинузори исодам
Шароб нӯшу раҳо кун ҳадиси Оду Самуд. *Ҳофиз*

Дар мақоме, ки биронам сухан аз сангдилон
Ҷуз ҳадиси ту дар оғоз нахоҳам гуфтан. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҳадиси ғоб** сухани беҳуда, гапи бемаза, сафсатта.

То кай барӣ азобу кунӣ ришро хизоб,
То кай фузул гӯию орӣ ҳадиси ғоб? *Рӯдакӣ*

**ҳадис кардан** сухан гуфтан, нақл кардан, ҳикоя кардан.

Ман нӯш гирифтам аз лабонаш,
Дигар чӣ кунӣ ҳадиси қандо?! *Савдо*

3. *д.* хабар ё ривояте, ки аз қавли Муҳаммади пайғамбар ё имомон нақл кардаанд.

**ҲАДИЯ**||**ҲАДЬЯ** *a.* هديه бахшиш, тӯҳфа, ато, инъом, армуғон.

Ҳадьяи шоир чӣ бошад? Шеъри нав,
Пеши мӯҳсин ораду бинҳад гарав. *Румӣ*

Ва агар худ толиби фурқат бошад, аввалан бо ҳадья дили зан хуш кунад. *Аҳмади Дониш*

**ҲАДИҚА** *a.* حديقه боғ; боғи атрофаш иҳота кардашуда.

Эй сарви ҳадиқаи маонӣ,
Ҷониву латифаи ҷаҳонӣ. *Саъдӣ*

**ҲАДМ** *a.* هدم вайрон кардан, хароб кардан, несту нобуд сохтан.

... Ба ҳадми он ҳисор дар дами он девор рӯй овар-данд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАДОЁ** *a.* هدايا *ҷ.* **ҳадия**||**ҳадья.**

Аз ин ҳадоё ӯро насибе нарасид. *Авфӣ*

**ҲАДОИҚ** *a.* حدائق *ҷ.* **ҳадиқа.**

... То ҳадоиқро зи шабнам ганҷи гавҳар кардаанд,
В-аз шақоиқ соябон бар сунбули тар кардаанд. *Исмат*

**ҲАДОСАТ** *a.* حداثت аввали ҳар чизе; аввали ҷавонӣ; ҷавонӣ.

Шоҳ бояд ки ба ҳадосати Рустам ... илтифот на-намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАДС** *a.* حدس дарьёфт аз рӯи муҳокима, фиросат; пай бурдан.

Устоде ба даст орад, ки ҳадси қавимаш дар илми рӯъё (хоб) равияти юсуфӣ дорад. *Авфӣ*

**ҳадс задан** тахмин кардан, фарз кардан.

**ҲАДЬЯ** *a.* هديه *ниг.* **ҳадия.**

**ҲАДӢ** *a.* هدى *шакли дигари* **худо** II.

Гарчи мақсуд аз башар илму ҳадист,
Лек ҳар як одамеро маъбадест. *Румӣ*

**ҲАЁ** *a.* حيا шарм, хиҷолат.

Дилу дасти ӯ дид абр аз ҳаво
Дилаш суст гашт, об шуд аз ҳаё. *Хоҷу*

Аз ҳаёи лаби ширини ту, эй чашмаи нӯш,
Ғарқи обу арақ акнун шакаре нест ки нест. *Ҳофиз*

Ҳаё дар чашм аст. *Зарбулмасал*

**ҲАЁКИЛ** *a.* هياكل *ҷ.* **ҳайкал** 1, 2.

**ҲАЁТ** I *a.* حيات умр, зиндагӣ; *муқобили* **мамот.**

Ба оби чашмаи ҳайвон ҳаёте Анвариро дех,
Ки андар оташи ишқат бикуштӣ з-ин ҳавас моро. *Анварӣ*

Ғиёсуддин дар ҳаёти падар вафот ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҳаёти абадӣ (ё ҷовидонӣ)** зиндагии безавол.

Ҷони ширини туро мирам, ки дар ҳар зарбате
Ҷони Салмонро ҳаёти ҷовидонӣ медиҳад. *Салмони Соваҷӣ*

**ҲАЁТ** II *a.* حياط ҳавлӣ, саҳни ҳавлӣ, ҷое, ки ба гирдогирди он девор ва панҷара кашида шудааст; боғчаи назди ҳавлӣ.

**ҲАЁҲУ** هیاهو талотум, фарьёду ғирев.

Ҷилваҳои гул ҳам аз нозу ниёзи дил бувад,
Нолаи булбул ҳам аз шавқи ҳаёҳуи дил аст.
*Ибни Ямин*

**ҲАЖИР||ҲУЖИР** هژیر 1. хуб, нек, нағз; дилкаш, хушу хуррам.

Наврӯзи фаррух омаду нағз омаду ҳажир,
Бо толеи саодату бо кавкаби мунир. *Манучеҳрӣ*

2. номи яке аз қаҳрамонҳои «Шаҳнома».

Яке Бежану Геву дигар Ҳажир,
Ки дар ҷанг буданд бо дору гир. *Фирдавсӣ*

**ҲАЗ(З)** *а.* حظ бахра, насиба, ҳисса; хуррамӣ, хурсандӣ, лаззат.

Беҳ аз рӯи хуб аст овози хуш,
Ки он ҳаззи нафс асту ин қути рӯҳ. *Саъдӣ*

Ҷаҳондидаро ҳам бидарранд пӯст
Ки: «Саргаштаву бахтбаргашта ӯст!
Гараш ҳаз зи иқбол будиву баҳр,
Замона паронди зи шаҳраш ба шаҳр!» *Саъдӣ*

**ҲАЗАЁН||ҲАЗЬЁН** *а.* هذیان гапҳои беҳуда, сафсата, сухани бемаза.

Шайхакон гар ба насиҳат ҳазаёне гӯянд,
Мо ба як ҷуръа забони ҳама хомӯш кунем.
*Убайди Зоконӣ*

Ин ... ҳазаёнро, ки на манзум аст, ки одами касал ҳангоми ҳарорати баланд доштанаш мегӯяд.
*Авфӣ*

**ҲАЗАЁНОТ||ҲАЗЬЁНОТ** *а.* هذیانات *ҷ.* ҳазаён||ҳазьён.

Аз бад гуфтан ва ҳазьёнот ва сухани мукаррар ва фитна ангехтан эҳтироз намуданд...
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҲАЗАМОН** هزمان *ниг.* ҳазмон.

**ҲАЗАН** *а.* حزن ғусса, ғам, андӯҳ.

Оташу бод ар бидонандӣ, ки аз гетӣ кӣ рафт,
Оташ аз ғам хун шудӣ, бод аз ҳазан бигристӣ.
*Хоқонӣ*

**ҲАЗАР** I *а.* حذر парҳез, худдорӣ, иҷтиноб, эҳтиёт, канорагирӣ аз чизе ва касе.

Чандон ҳазари ман аз ғами ту,
Овах, ки ғами ту беҳтар омад. *Анварӣ*

Ман ҳам аввал, ки дидамат, гуфтам:
Ҳазар аз чашми масти хунхорат. *Саъдӣ*

**ҳазар кардан** парҳез кардан, эҳтиёт кардан.

Ҳазар кун зи нодони даҳмардагӯй,
Чу доно яке гӯю парварда гӯй. *Саъдӣ*

**бар ҳазар будан** ҳушьёр будан, бо эҳтиёт будан.

Эй ки дар кӯчаи маъшуқаи мо мегузарӣ,
Бар ҳазар бош, ки сар мешиканад девораш.
*Ҳофиз*

**ҲАЗАР** II *а.* حضر сукунат дар як ҷо, мас. дар хона, деҳ, шаҳр.

Хоре, ки ба ман дархалад андар сафари Ҳинд,
Беҳ чун ба ҳазар дар кафи ман дастаи хушбӯй.
*Фаррухӣ*

Маро борҳо дар ҳазар дидаӣ,
Зи ҳелу чарогоҳ пурсидаӣ. *Саъдӣ*

**ҲАЗАҶ** *а.* هزج 1. садои раъд; 2. овоз, суруд, тарона; 3. *адш.* номи бахре аз 19 баҳри арӯз.

Қарда анҷоми байтро оғоз,
Ҳазаҷ аз мунсареҳ надонад боз. *Саноӣ*

**ҲАЗЗ** *а.* حظ *ниг.* ҳаз(з).

**ҲАЗЗОЛ** *а.* هزال ҳазлкунанда, одами бисьёр шӯхикунанда, бисьёр шӯх.

Бештар асрори подшоҳ аз мардумони ҳаззол ва саҳлгир берун равад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба дасти ханда ҳаззолони бозор,
Зи риши шайху воиз пунбабардор. *Нозим*

**ҲАЗЗОТ** *а.* حظات *ҷ.* ҳаз(з).

Абвоби лаззот ва ҳаззот бар эшон мафтӯҳ гардонад. *Аҳмади Дониш*

**ҲАЗИЗ** *а.* حضیض 1. қисми поёни чизе, пастӣ, пастгоҳ, нишеб.

Чу қасри қадри ту месохтанд рӯзи азал,
Ҳазизи пояи ӯ фарқи Фарқадон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

2. *нуҷ.* воқеъ гардидани Моҳ дар нуқтаи наздиктарин ба Замин (перигей).

**ҲАЗИМАТ** *а.* هزیمت шикаст хӯрдан, гурехтани лашкар, рӯ ба фирор ниҳодан; шикаст, мағлубият; **ҳазимат кардан** *гурехтан, шикаст хӯрдан; шикаст додан, мағлуб намудан,* гурезондан.

Мусофирони самовӣ ба хиттаи мағриб
Ҳазимат аз тарафи Роҳи Каҳкашон карданд.
*Убайди Зоконӣ*

Баъзеро ҳазимат кард, баъзеро бикушт, ҳама мутафарриқ шуданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҳазимат рафтан** шикаст хӯрда гурехтан.

Инон сӯи лашкаргаҳи хеш дод,
Ҳазимат ҳамерафт чун тундбод. *Низомӣ*

**ҳазимат шудан (ё хӯрдан)** шикаст хӯрдан, мағлуб шудан, гурехтан.

Бод омаду овард хазон, лашкари сармо,
Бишкасту ҳазимат шуд аз ӯ лашкари гармо.
*Муиззӣ*

**ҲАЗИН** *а.* حزین ғамгин, ғуссаомез, ҳасратнок, андӯҳгин.

Сар фаро гӯши ман овард ба овози ҳазин,
Гуфт: Эй ошиқи деринаи ман, хобат ҳаст? *Ҳофиз*

Лайлӣ ба таронаи ҳазинаш
Чун моҳ бурун шуд аз каминаш. *Шоҳин*

**ҲАЗИНА** هزینه 1. хазина.

Ба ҷарбӣ зи раҳ бозгардонамаш,
Сухан бо ҳазина барафшонамаш. *Фирдавсӣ*

2. харҷ; нафақа.

Дорӣ раво, агар зи ту ёбанд ҳосидон
Дар зиндагӣ ҳазинаву дар мурдагӣ кафан.
*Муиззӣ*

**ҲАЗИРА||ҲАЗИРАТ** *а.* حظیره||حظیرة 1. ҷои атрофаш иҳота шуда, девор, панҷара, иҳотае аз чӯб ва най, ки барои нигоҳдории ҳайвонот месозанд, қӯра.

Қассобе буд, ки ҳар рӯз чанд раъс гӯсфанд аз ҳазира бихаридӣ. *Авфӣ*

**2.** *маҷ.* гӯр, лаҳад, қабр; сағона.

Якчанд ба кӯҳу дашт биштофт,
Охир зи ҳазираи падар ёфт. *Шоҳин*

**ҲАЗИРОН** *а.* حزيران моҳи нӯҳуми сурьёнӣ, ки ба моҳи июнь баробар меояд.

Ба борони баҳорӣ гашта фарбеҳ,
Ба гармои ҳазирон гашта лоғар. *Манучеҳрӣ*

**ҲАЗЛ** *а.* هزل мазоҳ, шӯхӣ, сухани ғайри ҷиддӣ.

Ҳазл обат зи рух фурӯ резад
В-аз фузуниш душманӣ хезад. *Авҳадӣ*

**ҲАЗЛНИЮШ** هزل‌نيوش он кӣ ба ҳазл тоб меоварад; ҳазлбардор, дӯстдори ҳазлу шӯхӣ.

Дили оқил чу гашт ҳазлниюш,
Дил даҳ ангушт даркунад дар гӯш. *Саноӣ*

**ҲАЗМ** I *а.* حزم **1.** эҳтиёткорӣ, ҳушьёрӣ, дурандешӣ.

Душманро дӯст гирифтан аз ҳазм дур бувад. (1) *Авфӣ*

Рӯбоҳ аз рӯи ҳазм ва дурбинӣ ... чоҳе амиқканда буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** матонат, устуворӣ.

Ҳар он кас, ки ӯ ин ҳунарҳо бичуст,
Хирад бояду ҳазму рои дуруст. *Фирдавсӣ*

**ҲАЗМ** II *а.* هزم шикастдиҳӣ; шикастхӯрӣ, фирор.

**ҲАЗМ** III *а.* هضم таҳлили ғизо дар меъда.

...Барои ҳазми дуввум аҷзои атъимаро ба ком ва забон бигардонад, то хурд бишканад. *Аҳмади Дониш*

◇ **аз ҳазми робеъ гузаштан** дараҷаи охирини ҳазми таом дар меъда; чизеро тамоман аз они худ кардан.

**ҲАЗМОН||ҲАЗАМОН** هزمان шакли кӯтоҳшудаи ҳар замон.

Бад-он ҷойгаҳ бошад Арҷанг дев,
Ки ҳазмон барорад ғарангу ғирев. *Фирдавсӣ*

**ҲАЗОИР** *а.* حظائر *ҷ.* **ҳазира||ҳазират** *1*; ◇ **ҳазоири қудс** биҳишт; **ба ҳазоири қудс хиромидан** вафот кардан, мурдан.

**ҲАЗОК||ҲУЗОК** هزاک аблаҳ ва нодон, касе, ки зуд фиреб меҳӯрад.

Бибояд дошт доим хешро рост,
Набояд буд мардумро ҳазоко. *Дақиқӣ*

**ҲАЗОР** I هزار **1.** *шумораи миқдорӣ* адади ۱۰۰۰

Гузин кард аз он номдорон савор
Далерони ҷангӣ даҳу ду ҳазор. *Фирдавсӣ*

**2.** *киноя аз* миқдори зиёде, бениҳоят бисьёр.

Ҳазор нуктаи бориктар зи мӯ ин ҷост,
На ҳар кӣ сар битарошад, қаландарӣ донад. *Ҳофиз*

◇ **ҳазор дӯст андак аст, як душман — бисьёр** *зарб.*; **ҳазор кабк надорад дили яке шоҳин** *зарб.*; **ҳазор калоғро як кулӯх (ё санг) бас аст** *зарб.*

**ҲАЗОР** II هزار *шакли кӯтоҳшудаи* **ҳазордастон.**

Ҳазор пираҳан аз шавқ мекунад пора,
Ба гӯши ғунча чу бонги ҳазор меояд. *Убайди Зоконӣ*

**ҲАЗОРА** I هزاره дастаи лашкари ҳазорнафарӣ.

Амир Наврӯз ... бо бисьёре аз умарои ҳазора ва сада ба Ҳиндустон омад. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАЗОРА** II هزاره номи қабилае дар кӯҳистони шимоли Афғонистон.

**ҲАЗОРДАСТОН** هزاردستان *киноя аз* булбул, андалеб.

Бад-он замона надидӣ, ки дар чаман рафтӣ
Сурудгӯён, гуфтӣ ҳазордастон буд. *Рӯдакӣ*

**ҲАЗОРМЕХ||ҲАЗОРМЕХӢ** هزارميخ||هزارميخی **1.** хирқаи пора ва кӯҳнаи дарвешон, ки ямоқи бисьёр дорад, ҷомаи мураққаъ; **2.** *киноя аз* осмони пурситора.

Чу гашт нағмаи мурғони субҳгоҳ баланд,
Ҳазормехии шаб бар худ осмон бидарид. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАЗОРОВО||ҲАЗОРОВОЗ** هزارآوا||هزارآواز *киноя аз* булбул.

Ҳазорово ҳаме бар гул сарояд,
Ба сони ошиқон бар рӯи дилдор. *Кисоӣ*

Саҳаргоҳон ҳазоровози гулбун нола баргирад
Чу бедил ошиқе, к-аз ишқи ёр андар фиғон бошад. *Фаррухӣ*

**ҲАЗОРПО(Й)** (ی)هزارپا ҳашараи машҳури серпой, сколопендра.

**ҲАЗОРТОБА** هزارتابه *киноя аз* офтоб.

То метобад ҳазортоба
Аз гунбади ин баландтоба. *Сайфи Исфарангӣ*

**ҲАЗОҚАТ** *а.* حذاقت ҳунармандӣ, устодӣ, зиракӣ, доноӣ, маҳорат.

Шер ... чандон ки ахлоқ ва одоти ӯро бештар озмуд, сиқати ӯ ба вуфури дониш ва киёсат ва шумули фаҳм ва ҳазоқати ӯ зиёдат гашт. *«Калила ва Димна»*

Мавлоно Муҳаммад табибест, дар ҳазоқати ҳикмат мазид надошт. *«Таърихи Сайидроқим»*

**ҲАЗОҲИЗ** *а.* هزاهز ҷунбиш, ваҳшати мардум ё лашкар, ларза ва раъшае, ки аз тарс пайдо мешавад, саросемагӣ, талвоса.

Раворав баромад зи роҳи набард,
Ҳазоҳиз даромад ба мардони мард. *Низомӣ*

**ҲАЗР** I *а.* هزر хандидан, шӯхӣ кардан; ханда, шӯхӣ.

Хати рухсори ту шабҳо барад аз ҳуш маро,
Ҳазри маҳтоб шавад ҳолаи оғӯш маро. *Сайидо*

**ҲАЗР** II *а.* حظر манъ кардан, боздоштан.

**ҲАЗРАТ** *а.* حضرت **1.** ҳозиршавӣ, ҳузур.

Арбоби ҳоҷатему забони суол нест,
Дар ҳазрати карим таманно чӣ ҳоҷат аст. *Ҳофиз*

**2.** даргоҳ, остона.

Дар ин ҳазрат ҳама давлатҳо маро рӯй намуд. *Авфӣ*

Мапиндор агар тоате кардаӣ,
Ки нузле бад-ин ҳазрат овардаӣ. *Саъдӣ*

**3.** калимаи таъзим ва эҳтиром дар вақти зикри номи касони бузург (пайғамбар, подшоҳ ва ашхоси олирутба).

Вуҷуди ту аз ҳазрати тангбор
Кунад пайки идрокро сангсор. *Низомӣ*

**ҳазрати воло** волоҳазрат, олиҳазрат (унвони расмӣ ва фахрии пайғамбарон, шоҳзодагон, ҳокимон ва вазирони аъзами подшоҳон).

**ҲАЗЬЁН** *а.* هذیان *ниг.* **ҳазаён.**

**ҲАЗЬЁНОТ** *а.* هذیانات *ниг.* **ҳазаёнот.**

**ҲАЙ** I هی **1.** *калимаи нидо* хабардор бош! (дар мавриди огоҳ ва хабардор кардан гуфта мешавад).

Ҳушьёр шав, ки мурғи чаман маст гашт, ҳон!
Бедор шав, ки хоби адам дар пай аст, ҳай! *Ҳофиз*

**2.** *калимаи нидо* офарин, хуш, чӣ зебо, бай-бай.

**ҲАЙ** II *а.* حی **1.** зинда; **2.** *киноя аз* худо.

Чӣ кам гардад, эй садри фархундапай,
Зи қадри рафеат ба даргоҳи ҳай. *Саъдӣ*

**ҳайи лоямут** а) зиндаи ҷовид; б) *д.* сифати худо; **ҳайи лояном** зиндаи ҳамеша бедор.

Эй, ба ҳақ, бахти ту ҳайи лояном,
Бодӣ андар хифзи ҳайи лоямут. *Анварӣ*

**ҲАЙ** III *а.* حی қавм, қабила; деҳ.

Кӯдаке сиёҳ аз ҳайи араб ба дар омад ва овозе бар- овард, ки мурғ аз ҳаво даровард. *Саъдӣ*

Чу Маҷнун аз паи дидори Лайлӣ
Бибояд гаштан, эй дил, гирди ҳар ҳай. *Ҳофиз*

**ҲАЙ** IV‖**ҲАЙЯ** *а.* حی *амр ба омадан* биё!

Имшаб аз зулфаш наҳоҳам даст дошт.
Рав, муаззин, бонг бармезан, ки ҳай!*

**ҳайя алас-салот** биё бар намоз (яке аз иборaҳои азон).

**ҲАЙ** V هی *шакли дигари* **ҳаст.**

Соқӣ, агарат ҳавои мо ҳай,
Ҷуз бода маёр пеши мо шай. *Ҳофиз*

Ҳаям ба паллаи некӣ зи як сипандон кам,
Ба паллаи бадӣ андар ҳазор синдонам. *Сӯзанӣ*

**ҲАЙАТ** *а.* هیئت‖هیأت шакл, намуд, пайкар, сурат, қиёфа.

Яке аз рафиқон ... чун ба зоҳир парешон ва дар ҳайати дарвешон буд, гуфтамаш: Чӣ ҳолат аст? *Саъдӣ*

◇ **илми ҳайат** илмест дар бораи ҷисмҳои осмонӣ, осмоншиносӣ, ситорашиносӣ.

**ҲАЙБАТ** *а.* هیبت **1.** тарс, бим.

Дар ломакон чу мавҷ занад баҳри иззатат,
Аз ҳайбати ту гард барояд зи қаъри ям. *Исмат*

**2.** виқор, бузургворӣ, шукӯҳ.

В-агар худ набошад ғараз дар миён,
Ҳазар кун, ки дорад ба ҳайбат зиён. *Саъдӣ*

**ҲАЙБАТАНГЕЗ** هیبت‌انگیز тарсовар, бимнок, хавфнок, пурдаҳшат.

Не баҳру чу баҳр ҳайбатангез,
Мавҷаш ҳама теғу ханҷари тез,
З-он мавҷ шаванд пой то фарқ
Аъёни қабилаат ба хун ғарқ. *Ҷомӣ*

**ҲАЙВОН** *а.* حیوان зинда, ҷондор; ҷондори безабон.

Туро худой зи баҳри бақо падид овард,
Туро зи хоку ҳавову набоду ҳайвонро.
*Носири Хисрав*

**ҳайвони нотиқ** инсон, одам; **ҳайвони ғайринотиқ** чорпо.

**ҲАЙДАР** *а.* حیدر **1.** шер.

Пилу гургу ҳайдару ашғол низ,
Аждаҳои зафту мӯру мор низ. *Румӣ*

**2.** лақаби Алӣ—домоди пайғамбар.

Рустамдиле, ки бозуву теғаш хабар диҳанд,
Ҳангоми кин зи Ҳайдари Кaррору Зулфиқор.
*Убайди Зоконӣ*

**Ҳайдари сонӣ** Алии дуйӯм; *киноя аз* одами далер, шуҷоъ.

Ягона Ҳайдари сонӣ, ки дар замони набард
Зи тоби ҳамлаи ӯ кӯҳ зинҳор кунад.
*Убайди Зоконӣ*

**ҲАЙДАХ** هیدخ аспи ҷавон ва тезу тундрав, ки ба сахтӣ ром гардад, аспи ҷангӣ.

Ту ҳайдахию ҳамениҳӣ маҳ
Бар курраи тавсани бечора. *Мунҷик*

**ҲАЙЗ** *а.* حیض хориҷ шудани хун аз зан моҳе як бор дар муддати чанд рӯз; ◇ **ҳайзи арӯси раз** *киноя аз* шароби сурх; **ҳайзи бинтулинаб** *киноя аз* шароби ангурӣ.

Файзи ибнуссаҳоб хӯр чу садаф,
Ҳайзи бинтулинаб ба ҷо бигзор. *Хоқонӣ*

**ҳайзи сафед** нутфа, манӣ; **ҳайз бар ҳур ва ҷанобат бар малоик бастан** *зарб.* ба касе тӯҳмати ноҷаспон бастан.

Ҳайз бар ҳуру ҷанобат бар малоик бастаам,
Гар зи хуни духтарони раз бувад саҳбои ман.
*Хоқонӣ*

**ҲАЙЗА** *а.* هیضه **1.** ҳазм нашудани ғизо дар меъда.

Шӯриши марг аст не ҳайза(и) таом,
Қай чӣ судат дорад, эй бадбахти хом! *Румӣ*

**2.** исҳоли хунӣ; вабо.

Аз марази ҳайза зиёда аз панҷоҳ ҳазор тан дар нафси Шероз ва ҳаволии он дафини хок шуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАЙ(Й)ИЗ** *а.* حیز саҳн, макон, маҳал, ҷой, каронаи ҳар чизе; доира.

Ҳар қуввват ва ҳаракате, ки дар аъзо ва аҷзои ӯ буд, рӯ ба ҳайизи адам овард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Имрӯз, ки ҳайийзи замона
Пур шуд зи садои ин тарона ... *Ҷомӣ*

◇ **ҳайизи имкон** доираи имкон.

**ҲАЙКАЛ** *а.* هیکل **1.** шакл, ҷисм, пайкар.

Ба ҳайкал қавӣ чун тановар дарахт,
Ва лекин фурӯмонда бебарг сахт. *Саъдӣ*

**2.** муҷассамаи аз санг, чӯб ва *ғ.* тарошида ё рехта шуда.

Кофиронро ҳайкале буд ёдгор,
Ёва дид онрову гашт ӯ беқарор. *Румӣ*

**3.** бинои азим; ибодатхона; бутхона.

Чунон дон, ки ин ҳайкал аз паҳлавӣ
Бувад номи бутхона ар бишнавӣ. *Унсурӣ*

◇ **ҳайкал бастан** мурдан, вафот ёфтан.

Дар он хона шуд шоҳи яздонпараст,
Фуруд омад аз аспу ҳайкал бибаст. *Фирдавсӣ*

**ҲАЙЛОҶ** هیلاج зоичаи толеъ, ҷадвали нуҷумӣ, ки мунаҷҷимон дар вақти таваллуди бача барои пешгӯӣ кардани толеи вай тартиб медодаанд.

Нисбати кадхудоию ҳайлоҷ,
Ки мунаҷҷим бувад бад-у мӯҳтоҷ. *Саноӣ*

**ҲАЙЛУЛАТ** *а.* حیلولت ҳоил шудан, ҳоил будан дар пеши чизе, даромадан дар миёни ду чиз, гирифтани пеши чизе, монеъшавӣ.

Моҳ аз офтоб иқтибоси нур мекунад ва кусуфи офтоб аз ҳайлулати моҳ мешавад. *«Хизонаи омира»*

**ҲАЙН** *а.* حین **1.** ҳалокат, нобудшавӣ; **2.** таҷриба; озмоиш.

Рондани маърифат ҳиҷоб орад,
Кашф андар сукуту ҳайн бувад. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**ҲАЙОТ** *а.* هیات *ҷ.* **ҳайат.**

... Ҷумларо ба сабаби ин нисбат ҳайоте лозим шавад ва ин ҳайотро вазъ хоҳанд. *Насириддини Тӯсӣ*

**ҲАЙРАТ** *а.* حیرت тааҷҷуб, ҳайронӣ, таҳайюр; моту мабҳут будан.

Овард ба изтирорам аввал ба вуҷуд,
Ҷуз ҳайратам аз вуҷуд чизе нафзуд,
Рафтем ба икроҳу надонем чӣ буд
З-ин омадану мондану рафтан мақсуд? *Хайём*

Гуфт Ҳофиз ошноён дар мақоми ҳайратанд,
Дур набвад гар нишинад хаставу мискин ғариб. *Ҳофиз*

**ҲАЙРАТГОҲ||ҲАЙРАТГАҲ** حیرتگاه||حیرتگه макони таҳайюр, ҷои тааҷҷуб.

Чун зи ҳайратгаҳи ҷаҳони қидам
Ҷилваҳо фатҳ гашт бар одам. *Бедил*

**ҲАЙРАТЗАДА** حیرتزده ҳайрон, ба ҳайрат омада, моту мабҳут, саргашта, ошуфта.

Аз тиҳидастии ҳайратзадагон бехабар аст,
Дасташ аз кор бибур, роҳ ба гулзораш деҳ! *Соиб*

**ҲАЙРАТКАДА** حیرتکده ҷои ҳайронмонӣ, ҳайратгоҳ.

Ҳайраткадаи чашми маро хоб надидаст,
Афтодагии ашки маро об надидаст. *Соиб*

**ҲАЙРАТНИГОР** حیرتنگار он кӣ нақши ҳайратбахш мекашад, нақши аҷоиб кашанда; ◇ **хомаи ҳайратнигор** қаламе, ки осори мӯъҷизакорона эҷод мекунад.

Тарҳи айше гар кунам аз хомаи ҳайратнигор,
Сад хумистон нашъа дар як соғари гул бастаам. *Савдо*

**ҲАЙРОН** *а.* حیران дар ҳайрат монда, саргардон, моту мабҳут.

Азбаски нест бар думу хуртумат имтиёз,
Ҳайрон шавам, кадом тараф бошадат даҳон. *Сайидо*

**ҲАЙС** *а.* حیث ҷо, макон; ҷиҳат; **аз ҳар ҳайс** аз ҳар бобат; **аз ҳайси ...** аз ҷиҳати ...

Аз ҳайси мулоямат ва дақоиқи моддӣ ва зарофат мумтоз буданд. *«Оини нигориш»*

**ҲАЙС-БАЙС** *а.* حیص‌بیص сахтӣ ва тангӣ; **дар ин ҳайс-байс** дар ин шароити сахтию тангӣ.

**ҲАЙСИЁТ** *а.* حیثیات *ҷ.* **ҳайсият.**

Зуҳурии Туршезӣ ... баъди иктисоби ҳайсиёт аз вилояти Эрон ба Дакан афтод. *«Хизонаи омира»*

**ҲАЙСИЯТ** *а.* حیثیت шоистагӣ, эътибор, нуфуз; қудрату тавоноӣ.

Аҳмадшоҳ ... ба хондани кутуби илмӣ ва касби камол машғул гашта, дар андак замон соҳиби ҳайсият шуд. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАЙТА||ҲИТА** *а.* حیطه ҷои иҳота кардашуда, чизи атрофаш иҳота кардашуда; доира, иҳота.

Маълумоти худро дар ҳайтаи иборат ва таъбир даровarда мардумро фиреб медод. *«Равзат-ус-сафо»*

Гуфт: Чаро подшоҳони шумо онро [Бадахшонро] дар ҳитаи тасарруфи худ дарнамеоваранд? *Аҳмади Дониш*

◇ **дар ҳайтаи тасарруф даромадан** таҳти моликият ва ихтиёри касе гузаштани чизе.

Агар ин замин дар ҳайтаи тасарруфи ин давлат дарояд, миқдори як курур дар нуфуси аскари ҷаррор дар давлат зиёд мулҳақ мегардад. *Аҳмади Дониш*

**ҲАЙТАЛ||ҲАЙТОЛ** *а.* هیطل||هیطال **1.** рӯбоҳ; **2.** кӯчманчиёни хун, ки дар асри V Осиёи Миёнаро истило карда буданд, яке аз қабилаҳои эфталитҳо.

Суи шоҳи ҳайтол шуд ногаҳон
Або лашкару ганҷу чанде меҳон. *Фирдавсӣ*

**ҲАЙФ** I *а.* حیف **1.** зулм, ҷавр, ситам, беинсофӣ.

Сосон аз он ҳайф ... берун шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Мири маҷлис ҳамаро бода ба дастур диҳад,
Нест давре, ки қавӣ ҳайф намонад ба заиф. *«Баҳори Аҷам»*

**2.** интиқом, қисос; **ҳайф кашидан** интиқом гирифтан.

Мекашад аз ишқ ҳайфи худ дили бетоби мо,
Мекунад хун дар дили оташ ба гардидан кабоб. *Соиб*

**ҲАЙФ** II *а.* حیف афсӯс, дареғ, таассуф.

Бе ғами ишқи ту сад ҳайф зи умре ки гузашт,
Пеш аз ин кош гирифтори ғамат мебудам! *Ҳилолӣ*

**ҲАЙЯ** *а.* حی *ниг.* **ҳай** IV.

**ҲАЙҲОТ** هیهات *калимаи нидо* дареғо, эй вой, ҳайфо.

Ки, ҳайҳот, қадри ту нашнохтам,
Ба шукри қудумат напардохтам. *Саъдӣ*

Мерафт хаёли ту зи чашми ману мегуфт:
Ҳайҳот аз ин гӯша, ки маъмур намондаст. *Ҳофиз*

**ҲАЙҶО** *а.* هیجا ҷанг, ҳарб, разм, набард.

Ҳар он гаҳ, ки лашкар ба ҳайҷо барам,
Ҳама Чину Халлух ба яғмо барам. *Хоҷу*

Охир он ман нестам, дар рӯзи ҳайҷо аз сухан
Номи халқеро ба шамшери забон бардошта...
*Савдо*

**ҲАК(К)** *а.* حک тарошидан, кандан; кандакорӣ, маҳв кардан; **ҳак кардан** (*ё* **сохтан**) а) нест кардан, барҳам додан.

Аз вазъи даҳр теғаш ҳак кардааст зулмат,
Аз кори мулк килкаш ҳал кардааст мушкил.
*Савдо*

б) кандан, мас. *нақшеро дар болои санге ё чӯбе.*

Дилам чу ёфт туро, дида шуд сафед аз ашк,
Чу нуктае, ки пас аз интихоб ҳак созанд.*

**ба ҳак рафтан** сутурда шудан, маҳв гардидан.

Ҳар нақш, ки гул кард аз ин сафҳа ба ҳак рафт
Афсона шуд он қисса, ки Исо ба фалак рафт.
*Бедил*

**ҲАКАМ** *а.* حکم он кӣ низоъ ва даъвои ду касро аз рӯи адолат ҳал мекунад, довар, қозии миёнчӣ.

Ӯ миёни мо ҳакам бошад ва ҳукм кунад бар он кас, ки ӯро ҳақ шиносад. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**ҲАКАМИЯТ** *а.* حکمیت ҳакамӣ, доварӣ, қазоват.

**ҲАКИМ** *а.* حکیم 1. доно, донишманд, соҳиби ҳикмат, олим; файласуф.

Ҳакимеро пурсиданд: Дӯст беҳтар ё бародар. Гуфт: Бародар низ дӯст беҳ. «*Қобуснома*»

2. табиб, муолиҷакунанда, пизишк.

Ҳакими ҳозиқ ташхиси мараз кард.
«*Анвори Суҳайлӣ*»

**ҲАКИМОНА** حکیمانه хирадмандона, оқилона, донишмандона.

Ҳолиё ишваи ишқи ту зи бунъёдам бурд,
То дигар фикри ҳакимона чӣ бунъёдам кунад?!
*Ҳофиз*

**ҲАККҚ** *а.* حک *ниг.* ҳак(к).

**ҲАККОК** *а.* حکاک ҳаккунанда, кандакор, мӯҳркан, нигинсоз.

Чу дорад пос дар ҳаккок тақдир,
Шавад чун ришта мисқаб хомтадбир. *Нозим*

Гар лаъл даруни санг, чӣ бок,
Қ-уммед, фитад ба дасти ҳаккок. *Шоҳин*

**ҲАЛ** I||**ҲАЛЛ** *а.* حل 1. гудозиш, гудохтан, об кардан.

Ё мушк бар гул бехта, ё шаб ба рӯз омехта,
Ё бар Сурайё рехта ҷирми Уторид карда ҳал. *Ломеӣ*

2. кушодан, яла кардан, мас. гиреҳро; *маҷ.* равшан кардан (ягон масъаларо).

Ҳам он шубҳаро баъд аз таваҷҷӯҳ ва тафаккур аз замири худ ба далоил ҳал кардаме.
*Аҳмади Дониш*

**ҳаллу ақд** кушоду басти корҳо.

Магар муроди ту ҷузвест аз қазову қадар,
Қи ҳаллу ақди ҷаҳон аз қазову аз қадар аст.
*Муиззӣ*

◇ **муаммо, чу ҳал гашт, осон шавад** *зарб.* кори иҷрошуда ба назар осон менамояд.

**ҲАЛ** II *а.* هل оё, магар.

То ҳамза идғом оварад, дар ҳарф ишмом оварад,
Идғом дар лом оварад то чанд ваҷҳ аз ҳаллу бал.
*Ломеӣ*

**ҲАЛА** هله акнун, ана, ҳоло.

Тавқи заррину ҳамоил бин ҳала
Ғуллу занҷире шуда(а)сту силсила. *Румӣ*

**ҲАЛВИЁТ** *а.* حلویات *ҷамъ* 1. *ҷ.* ҳалво 1; 2. ширавор, анвои ширинӣҳо, ширинчот.

...Аз нуқлиёт ва ҳалвиёт ва хӯрданиҳо ва ғаллот... дар он ҷо оварда пинҳон карда буданд.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАЛВО** *а.* حلوا 1. хӯрдание, ки аз орд, ширинӣ, равған, мағзи дона ва ҷавз бо омехтани доруворҳои хушбӯй тайёр карда мешавад.

Чу як бор гуфтӣ, магӯ боз пас,
Қи ҳалво чу як бор хӯрданд, бас. *Саъдӣ*

**ҳалвои газар** ҳалвои сабзигӣ.

Шӯри ҳалвои шакар мефитадам андар сар,
Шакли ҳалвои газар мебарадам дил аз кор.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ҳалвои мағзӣ** ҳалвое, ки аз мағзи бодом, писта ва ғ. тайёр карда шудааст.

Бештар ҳалвои мағзӣ будӣ аз дӯшоб карда ва он чӣ аз он ҷо хостӣ, бештар кинторӣ будӣ.
«*Таърихи Наршахӣ*»

2. ширинӣҳо; ◇ **ҳалвои бедуд** а) меваи пухтаву расидан *шрнн; б) кинояи аз бӯса.*

Кӣ бовар мекунад аз мо, агар мижгони тар набвад,
Қи аз ҳалвои бедуди ту моро ризқ дуд омад. *Соиб*

**ҳалвои оштӣ** (*ё* **сулҳ**) ҳалвое, ки баъди оштӣ бо ҳам мехӯранд, оштихӯрак.

Чӣ хуш бувад ба дилором даст дар гардан
Ба ҳам нишастану ҳалвои оштӣ хӯрдан. *Саъдӣ*

**ҲАЛВОГАР** حلواگر он кӣ ҳалво мепазад, ҳалвопаз; ҳалвофурӯш.

*Лабат шарбатфурӯшу ғамза қассоб,*
Даҳан ҳалвогару ханда шакаррез. *Исмат*

**ҲАЛВОТАРОШ** حلواتراش корди махсуси ҳалвопазон.

Дилбари ҳалвогарамро ҳаст теғи. дилхарош,
Аз ғами ӯ қоматам хам гашт чун ҳалвотарош.
*Сайидо*

**ҲАЛИЛ** *а.* حلیل 1. ҳалол, раво; 2. *маҷ.* шавҳар.

**ҲАЛИЛА** I||**ҲАЛИЛАТ** *а.* حلیله||حلیلة зан, завҷа.

Пас ҳалилаи Исмоил сару рӯи муборакӣ ӯро аз гарди роҳ пок кард. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҲАЛИЛА** II هلیله як навъ доруи талхе, ки барои рафъи касалиҳои меъда кор фармуда мешуд.

Чӣ некӯ достоне зад хирадманд:
Ҳалила бо ҳалила, қанд бо қанд. *Низомӣ*

Аз ҳалила қабз шуд, итлоқ рафт,
Об оташро мадад шуд ҳамчу нафт. *Румӣ*

**ҲАЛИЛАТ** *а.* حلیلة *ниг.* **ҳалила** I.

**ҲАЛИМ** I *а.* حلیم хушхулқ, мулоим; бурдбор, таҳаммулкунанда.

Некмарде ҳалим, ки сухан ҷуз ба ҳукми зарурат нагуфтӣ ... *Саъдӣ*

**ҲАЛИМ** II *а.* هلیم хӯрокест, ки аз гандуми пӯстканда (ярма) ва гӯшт мепазанд.

**ҲАЛИСА** *а.* هلیسه *ниг.* **ҳариса.**

**ҲАЛИФ** *а.* حلیف шарик, ҳамфикр, ҳамақида, ҳамқасам.

Он гоҳ Маъқал Ибни Синои алатаҷаъиро, ки ҳалифи банӣ Ҳошим буд, ба маҷлис оварданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАЛЛ** *а.* حل *ниг.* **ҳал** I.

**ҲАЛЛА** *а.* حله ҷой; маҳалла.

Шунидам, ки як бор дар ҳаллае
Сухан гуфт бо обиде каллае. *Саъдӣ*

**ҲАЛЛОЛ** *а.* حلال ҳалкунанда, кушояндаи гиреҳ.

Бароҳимаро, ки ҳаллоли ҳар мушкил ... буданд, бихонд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАЛЛОҚ** *а.* حلاق сартарош; даллок.

Ҳаллоқе, ки дар кори хеш маҳорате надорад, ... сари мардумон маҷрӯҳ кунад. *«Калила ва Димна»*

**ҲАЛЛОҶ** *а.* حلاج **1.** касе, ки бо асбоби махсус пахтаро аз пундона ҷудо мекунад.

Кӣ кард беҳин кор ҷуз беҳин кас?
Ҳаллоҷ набофад ҳаргиз дебо. *Носири Хисрав*

**2.** лақаби сӯфии машҳур Ҳусайн ибни Мансур [Мансури Ҳаллоҷ] аст, ки дар асри X ба сабаби «аналҳақ» (ман ҳақ) гуфтанаш ба дор кашида шуда буд.

Гар набошад имтиёзи даъвии ботил зи ҳақ,
Қай шавад аз хуни сад Ҳаллоҷ ҷӯби дор сурх ... *Туғрал*

**ҲАЛЛОҶӢ** حلاجی *пахтаро аз пундона ҷудо кардан*, пахтатозакунӣ; пешаи ҳаллоҷ; **ҳаллоҷӣ кардан** а) пахтаро аз чигит тоза кардан.

Эй султони олам, як рӯз ҳаллоҷӣ мекунам ва се рӯз пунба аз риш бармечинам. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

б) *маҷ.* диққат кардан, масъалаеро бо диққат аниқ карда фаҳмидан.

**ҲАЛО** هلا *калимаи нидо* эй!, ҳой!; баро!, биё!, дохил шав!, хуб кардай!, офарин!

Шунид аз дарун ориф овози пой,
Ҳало! — гуфт, — бар дар чӣ пой, дарой! *Саъдӣ*

**ҲАЛОВАТ** *а.* حلاوت ширинӣ, лаззат.

Он ҷо саломат бар канор аст ва ин ҷо ҳаловат дар миён. *Саъдӣ*

Фасона гашту куҳан шуд ҳадиси Искандар,
Сухан нав ор, ки навро ҳаловатест дигар. *Фаррухӣ*

**ҲАЛОК** *а.* هلاک талафшавӣ, маҳвшавӣ, нобудӣ; марг.

Ҳалоки Ҷомии дилхаста хост он, к-орост
Ба шаклу шева саворони сарвболоро. *Ҷомӣ*

**ҳалок кардан** куштан, нобуд кардан.

Зи баҳри ҳоли накӯ хештан ҳалок макун,
Ба дурру марҷон мафрӯш хира мар-ҷонро. *Носири Хисрав*

Мутафаккир гаштам, ки ... он мактубот бибинад, ... он ҷамоатро ҳалок кунад. *Авфӣ*

**ҳалок шудан** а) мурдан; кушта шудан; б) монда шудан.

**ҲАЛОКАТ** *а.* هلاکت нобудшавӣ, нобудӣ, марг.

Агар дар шаҳр табиби донишманд набувад, мардуми бисёр ба аворизи дохилӣ ва хориҷӣ мариз шаванд ва ба ҳалокат расанд. *Аҳмади Дониш*

**ҲАЛОЛ** *а.* حلال раво, ҷоиз, иҷозат додашуда (аз рӯи шариат); *муқобили* **ҳаром.**

Ҳалол бар уқалову ҳаром бар ҷуҳҳол,
Ки май маҳак бувад, хайру шар аз ӯ муштақ. *Ибни Сино*

Тарсам, ки сарфае набарад рӯзи бозхост
Нони ҳалоли шайх зи оби ҳароми мо. *Ҳофиз*

**ҲАЛОЛЗОДА** حلالزاده фарзанде, ки аз падару модари қонунӣ таваллуд ёфтааст; *маҷ.* одами пок, одами ростқавл, амин.

Ҳикояти суол ва ҷавоби он ҳаким, ки ҳалолзода кист ва ҳалол чист? *Ҷомӣ*

**ҲАЛОЛНАМАКӢ** حلال نمکی миннатдорӣ, сипосгузорӣ дар бадали некӣ.

Алоуддавла ... аз камоли ҳалолнамакӣ тарки аёл ва атфол гирифт. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАЛОЛӢ** حلالی **1.** ҳалол будан, дуруст будан аз нуқтаи назари шариат ва қонун, қонунӣ будан; **ба ҳалолӣ** мувофиқи шариат ва ризои худ.

Подшоҳ... пас маро гуфт: Эй хуросонӣ, чунончи аз далерӣ молро бурдай, ҳоло аз рӯи ҷавонмардӣ вопас деҳ, ки ман рубъи он молро ба ҳалолӣ ба ту медиҳам. *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**2.** бахшидани қарз ё гуноҳ; **3.** занӣ, завҷагӣ.

Хостгорӣ фиристодани ҳазрати соҳибқирони гетиситон ба сӯи он моҳи меҳрубон ва талаб кардан ӯро ба ҳалолӣ. *«Фатҳнома»*

**ҲАЛОҲИЛ** هلاهل кушанда, марговар, қотил, тезкушанда.

Ҳалоҳил чунин заҳри ҳиндӣ бигир,
Ба кор ор якбора бар Ардашир. *Фирдавсӣ*

**заҳри ҳалоҳил** заҳри кушанда.

Гар заҳри ҳалоҳил хӯрад, он оби ҳаёт аст
Онро, ки ба дил нашъаи паймонаи ишқ аст. *Махфӣ*

**ҲАЛФО** *а.* حلفا гиёҳе, ки аз он бӯрьё (ҳасир) мебофанд.

Қуббара гуфт: ... Масали кина дар дилҳо... чандон ки баҳона ёфт ва иллате дид, бар он масал, ки оташ дар ҳалфо афтад, фурӯғи хашм боло гирад ва ҷаҳонеро бисӯзад. *«Калила ва Димна»*

**ҲАЛҚ** I *а.* حلق гулӯ, ҳанҷара; **хекиртак,** поёни гулӯ.

Ваҳшро гардад забон дар ком чун пушти кашаф,
Мурғро гардад нафас дар ҳалқ чун пои малах. *Анварӣ*

Тавон ба ҳалқ фурӯ бурдан устухони дурушт,
Вале шикам бидарад чун бигирад андар ноф.
*Саъдӣ*

... Ду-се луқма ба карҳ бардошт, дар ҳалқи ӯ ногувор омад. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҳалқи довудӣ** *киноя аз* овози хушу форам.

Пас аз муддате боз омад ҳалқи довудӣ мутағайир шуда ва ҷамоли Юсуфӣ ба зиён омада ... *Саъдӣ*

**ҳалқ озурдан** гулӯ буридан; куштан.

Чу андар саре бинӣ озори ҳалқ,
Ба шамшери тезаш биёзор ҳалқ. *Саъдӣ*

**ҲАЛҚ** II *а.* حلق мӯ тарошидан.

Ҳаҷҷомест пир сари ман ҳалқ кард ва чандин ҷои ман ҷароҳат расонид. *Авфӣ*

**ҲАЛҚА** *а.* حلقه **1.** ҳар чизи доирашакл, гирдаки миёнхолӣ; **ҳалқа бастан** доира бастан, гирд омадан.

На зи хат ҳалқа бар атрофи рухат баста шудаст,
Ки назарҳо ба тамошои ту пайваста шудаст. *Соиб*

**2.** ҳалқаи дар; **ҳалқа бар дар задан** дарро кӯбидан.

Ҳалқа бар дар зад, чу дарро баркушуд,
Рафт бехуд дар сарои он яҳуд. *Румӣ*

**3.** гӯшвора.

Гӯшат, эй симбар, аз ҳалқаи зар гашт гарон,
Ҷои он дорад, агар нолаи моро нашунид. *Ҷомӣ*

**4.** печутоб, ҳаму шикан; ҷингила дар кокул, зулф.

Зоҳир аст аз ҳалқаҳои зулфу моҳи оразат:
Дар миёни соя он ҷо офтоб афтодааст. *Ҳилолӣ*

**5.** *маҷ.* тӯдае аз мардум, ки даври ҳам гирд омада бошанд.

Мардумони мӯътабар дар ҳалқаи ӯ ҳозир шуданди.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Арбоби нишот ҳалқа баста,
Дар ҳалқаи хуррамӣ нишаста. *Ҳилолӣ*

Амирзода ... дар ҳалқаи фуқаро даромада, ба яке аз машоихи аср инобат кардааст.
*Аҳмади Дониш*

◇ **ҳалқаи аврод** зикри доимӣ; такрори ҳамешагӣ.

Наргиси соқӣ бихонд ояти афсунгарӣ,
Ҳалқаи авроди мо маҷлиси афсона шуд. *Ҳофиз*

**ҳалқаҳои анбарин** *киноя аз* зулфи хушбӯ.

Бастаи занҷири савдо шуд ҷаҳоне бо хатат,
Ҳалқаҳои анбарин гирди маҳи анвар шикаст.
*Исмат*

**(ин) ҳалқаи ангуштарӣ** *киноя аз* осмон; дунёӣ.

Чист дар ин ҳалқаи ангуштарӣ,
Қ-он нашавад тавқ, ту чун бингарӣ. *Низомӣ*

**ҳалқа дар (ё ба) гӯш** мутеъ, фармонбардор.

Бандаи ҳалқа ба гӯш ар нанавозӣ, биравад,
Лутф кун, лутф, ки бегона шавад ҳалқа ба гӯш.
*Саъдӣ*

Гуфтам ин кӯй чӣ кӯест, туро хона куҷост,
Эй маҳи нав, хами абрӯи туро ҳалқа ба гӯш. *Исмат*

**ҳалқаи инқиёд дар гӯш кашидан** касеро мутеъ гардонидан, фармонбардор кардан касеро.

Бурҳонулмулк сартобони савбаи Ӯдаро ҳалқаи инқиёд дар гӯш кашид. *«Хизонаи омира»*

**ҳалқа бар дар шудан** дар остонаи касе поида нишастан.

Хуни дил аз соғари ҷон карда нӯш,
Ҳалқа шуда бар дари дурдифурӯш. *Хоҷу*

**ҳалқа бар сандон задан** дареро барои огоҳонидани соҳиби хона (аз омадани худ) задан.

Ҳар кӣ доим ҳалқа бар сандон занад,
Бошадаш рӯзе биёяд фатҳи боб. *Саъдӣ*

Камол, ин ҳалқа бар сандон задан чист?
Гарат ҷо нест, дар боз аст, дар боз.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҳалқа гирди хеш (ё хештан) кашидан** доира кашидани азоимхонон барои нигоҳ доштани худ аз офат ва таъсири ҷин ва париҳо ба гирди худ (ё дигаре).

Ҳалқае гирди хештан бикашем,
То наёяд даруни хона парӣ. *Саъдӣ*

**ҲАЛҚАПУШТ** حلقه‌پشت пуштхамида; *маҷ.* банда, мӯтеъ, фармонбардор.

То нағаштам бар дари ҳукмаш чу Ҳотам ҳалқапушт,
Чун нигин заррин нашуд бому дару девори ман.
*Бадри Чочӣ*

**ҲАЛҚУМ||ҲУЛҚУМ** *а.* حلقوم гулӯ, хекиртак.

Ин ҳама овозҳо аз шаҳ бувад,
Гарчи аз ҳулқуми Абдуллаҳ бувад. *Румӣ*

Мусулмонон ба захми тир ва жубин хартум ва ҳалқуми онҳоро бар якдигар медӯхтанд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҳам** هم ҳамчун қисми аввали калимаҳои мураккаб омада, маънои рафоқат, шабоҳат ва шарокатро мефаҳмонад, мас. 'ҳамроҳ', ҳамдам', 'ҳамном', 'ҳамранг'.

**ҲАМ** I هم *пайвандак* низ, дар айни ҳол; ҳамчунин, инчунин, ҳамин тавр.

Бад-ин сон ниҳодаш худованди дод,
Бувад то бувад ҳам бад-ин як ниҳод. *Фирдавсӣ*

**ҳам акнун** даррав, дарҳол.

Хоҳам, ки хабар кунам ҳам акнун
З-ин ҳол касони подшоро. *Анварӣ*

**низ ҳам** ҳамчунин.

Ҳиҷрони сияҳ гар аз туам гашт,
Он низ ҳам аз сапедкорист. *Анварӣ*

Расид мужда, ки айёми ғам нахоҳад монд,
Чунон намонду чунин низ ҳам нахоҳад монд.
*Ҳофиз*

**аз ҳам гузаштан** а) аз ҳамдигар ҷудо шудан.

Ба ин ноумедӣ аз ӯ кам гузаштем,
Чу а з ҳ а м г у з а ш т е м, — аз ҳам гузаштем.
*Волеҳ*

б) мурдан; кушта шудан.

Хуш он кас, ки захмаш зи марҳам гузашт,
Ба теғе чу миқроз аз ҳам гузашт. *Саиди Ашраф*

**аз ҳам пошидан** а) аз ҳам рехтан; б) аз ҳам резондан.

Дили равшан зи ҳам мепошад охир ҷисмро, Соиб,
Катон кай пардаи он моҳсимо метавонад шуд.
*Соиб*

**ҲАМ** II||**ҲАММ** *а.* هم **1.** андӯҳ, ғусса, ғам.

Аз ғояти дилгирӣ ва дилбастагӣ барои рафъи ғам ва ҳам дар ҳузури аҳбоб ва асҳоб ...
*Аҳмади Дониш*

**2.** қасд ва оҳанг.

**ҲАМА** همه ҷумла, тамом, яксара.

Зи лашкар ҳама кишвар омад ба ҷӯш,
Зи гетӣ баромад саросар хурӯш. *Фирдавсӣ*

Ҳама ҳаммоли айби хештанем,
Таъна бар айби дигарон чӣ занем?! *Саъдӣ*

Ҳама касро дандон аз туршӣ кунд шавад, қозиро аз ширинӣ. *Саъдӣ*

Ҳама дорӣ агар хирад дорӣ. *Зарбулмасал*

**ҲАМАГОН** همگان *ҷ.* ҳама.

Бо ҳар касе манишину мабур аз ҳамагон низ,
Бо роҳи хирад рав, на магас бошу на Анқо.
*Носири Хисрав*

**ҲАМАГӢ** همگی тамоман, куллиятан.

Инҳо ҳамагӣ салоҳҷӯист,
Мардонагӣ асту нармхӯист. *Шоҳин*

**ҲАМАДОН** I همدان номи шаҳре дар Эрон.

**ҲАМАДОН** II همه دان||همدان донандаи ҳама чиз, ҷомеъ, олими мутабаҳҳир, донишманд.

**ҲАМАЛ** *а.* حمل 1. барра, бачаи гӯсфанд; 2. яке аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, ки ба моҳи аввали шамсӣ (21 март — 20 апрель) рост меояд; **бурҷи Ҳамал** бурҷи якӯм аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ ва он ба сурати меши нар тасаввур ва расм кашида мешавад, ки ду шохи сари он ба тарафи ғарб ва дум ба тарафи шарқ, пушт ба тарафи шимол ва пой ба ҷануб мутаваҷҷеҳ шудааст.

Чу омад ба бурҷи Ҳамал Офтоб,
Ҷаҳон гашт бо фарру оину тоб. *Фирдавсӣ*

3. моҳи якӯми шамсӣ, — муддати мондани Офтоб дар бурҷи Ҳамал, ки ин моҳро фарвардин низ мегӯянд ва ба 21 март — 20 апрель рост меояд.

**ҲАМАСОЛА** همه ساله ҳарсола, ҳамавақт, барои ҳамеша, доимӣ.

Ҳусни ту ҳамеша дар фузун бод,
Рӯят ҳамасола лолагун бод! *Хофиз*

**ҲАМАТАН** همه تن аз сар то по, тамоман, комилан.

Чархам ҳаматан ба посбонӣ
Чашм аст, шабонгаҳ, ар бидонӣ. *Шоҳин*

**ҲАМБАР** همبر 1. ҳамроҳ, ҳамсафар.

Яке аз шумо сӯи лашкар шавед,
Бикӯшеду бо бод ҳамбар шавед. *Фирдавсӣ*

2. баробар, мусовӣ, ҳампоя.

Ба рӯзи базм дар маҷлис набудат ҳеҷ кас ҳамто,
Ба рӯзи разм дар мавкиб набудат ҳеҷ кас ҳамбар.
*Муиззӣ*

3. *маҷ.* ҳамқаду бар, мусовӣ аз ҷиҳати тӯл ва арз.

Шуд ҳамбари нахли ростинаш,
Зад дасти ҳавас дар остинаш. *Ҷомӣ*

**ҲАМБИСТАР** همبستر ҳамхоба, ҳамсар; ҳамнишин, ҳамдам.

Шакар ҳамшираи дандони ман буд,
Вафо ҳамбистари паймони ман буд. *Низомӣ*

**ҲАМБОЛО** همبالا баробарқомат, мусовӣ; ҳамқад; ҳамто.

Канизеро ки ҳамболои ӯ буд,
Ба лутфу чобукӣ ҳамтои ӯ буд... *Низомӣ*

Чу қадди Виси бутпайкар чунон шуд,
Ки ҳамболои сарви бӯстон шуд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ҲАМБОЛӢ** همبالی ҳампарвозӣ, ҳамроҳӣ дар паридан.

Ҳам аз ҳамроҳияш тарсад давидан,
Ҳам аз ҳамболияш ларзад паридан. *Нозим*

**ҲАМВИСОҚ** هم وثاق ҳамхона, ҳамманзил; ҳамбистар, ҳамхоба, зан.

Эй муаббир, муждае фармо, ки дӯшам офтоб
Дар шакархоби сабӯҳӣ ҳамвисоқ афтода буд.
*Ҳофиз*

**ҲАМВОР** هموار 1. баробар, яксон, тахт.

Ва фарш дар ин гунбад нест, балки заминаш худ санг аст, ки ҳамвор карданд. *Носири Хисрав*

2. соф, пардознок; *маҷ.* тарбиятдида.

Як зарра туро накард ҳамвор
Наҷҷори замон зи муштранда. *«Луғати фурс»*

**ҲАМВОРА** همواره пайваст, ҳамеша, доимо, муттасил.

Як рӯз бувад ид ба як сол ба як бор,
Ҳамвора маро ид зи дидори ту ҳамвор. *Рӯдакӣ*

Хасмон ҳамвора толиби фурсат бошанд. *Авфӣ*

**ҲАМГАВҲАР** هم گوهر аз як дудмон, дорои як оин; ҳамасл, ҳамнасл, ҳамнажод, ҳамзот.

Маро Ромин на хеш асту на пайванд,
На ҳамгавҳар, на ҳамзоду на фарзанд.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ҲАМГАР** همگر 1. бофанда; руфӯгар, порадӯз.

Ҳамгар руфӯгарро гӯянд ва маънии таркибии он баҳамкунанда ва пайванддиҳандаи чизҳо...
*«Хизонаи омира»*

2. тахаллуси шоири асри XIII Маҷдиддини Ҳамгар, ки касбаш руфӯгарӣ буд.

**ҲАМГАРДАН** هم گردن ҳамкор, шарик.

Ба тавқи фохта дар ишқ гашт ҳамгардан,
Чу кард сарв тамошои қадди дилҷӯяш.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАМГИНОН** همگنان ҳама, ҳамагӣ; ҳамҷинсон, ҳамкорон.

Куҷо корашон ҳамгинон пеша буд,
Равоншон ҳамеша пурандеша буд. *Фирдавсӣ*

Сидқи қавли ту бар ҳамгинон равшан аст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАМГИР** همگیر бо ҳам вохӯранда, ба ҳам дуҷоршаванда.

Мушти обу гили моро фалаки сифла мабод
Он қадар вақт, ки ҳамгир тавон гардидан. *Соиб*

**ҲАМГУНА** همگونه ҳамранг, ҳамсифат.

Ҷаври ман аз он зулфи балоҷӯй азеро-к
Ҳамгунаи зоғ омаду ҳампешаи Қобил. *Мунҷик*

**ҲАМГУРӮҲ||ҲАМГУРӮҲА** همگروه||همگروهه ду ё якчанд кас, ки аз як гурӯҳ бошанд; якҷоя, боиттифоқ.

Чу хуршеди тобон баромад зи кӯҳ,
Бирафтанд гурдон ҳама ҳамгурӯҳ. *Фирдавсӣ*

Ҳама ҳамгурӯҳа ба як сар зананд,
Ба якборагӣ бар Сикандар зананд. *Низомӣ*

**ҲАМГӮША** همگوشه ҳамсоя; ҳамҷинс.

Ҳамон низ бо кин зи ҳамгӯшаам,
Ки хеши туам, духтари Нӯшаам. *Фирдавсӣ*

**ҲАМД** *а.* حمد сипос, ситоиш.

Раҳи ҳамди ту, донам, кас нарафтаст,
Паи сайди самандар хас нарафтаст. *Нозим*

Ишқи ту каманде, ки гирифтораш нест,
Ҳамди ту забонест, ки гуфтораш нест. *Урфӣ*

**ҲАМДАМ** همدم дӯст, ҳамсӯҳбат, ҳамнишин, ҳамроз, дӯсти наздик, мӯнис.

Ҳар он к-ӯ хотири маҷмӯъу ёри нозанин дорад,
Саодат ҳамдами ӯ гашту давлат ҳамнишин дорад. *Ҳофиз*

Ҳар кӣ як дам ҳамдами он дилбари заргар шавад,
Санг гирад — лаъл гардад, хок гирад — зар шавад. *Саидо*

**ҲАМДАРД** همدرد он кӣ ба дарди дигаре шарик аст; дӯсти наздик.

Ба арзи печу тоби турраат ҳамдарди занҷирам,
Надорад ҳарфи ман ҷуз дар дили девона таъсире. *Шоҳин*

**ҲАМДАРС** همدرس баробар таҳсилкунанда, ҳамтаҳсил, ҳамсабақ, ҳаммактаб.

Бишӯй аврок, агар ҳамдарси мой,
Ки илми ишқ дар дафтар набошад. *Ҳофиз*

Яке аз тифлони ҳамдарс аксари авқот қаранфул зери забон гузоштӣ. *Бедил*

**ҲАМДАСТ** همدست ҳамкор, шарик, ҳамроҳ.

Ба қатлам ғамзаи хунрезро ҳамдасти мижгон кун,
Чӣ суд аз теғи танҳо то набошад корфармояш. *Абӯтолиби Калим*

**ҳамдаст** шудан як шудан, муттаҳид шудан.

**ҲАМДАСТОН** I همدستان ҷ. ҳамдаст.

**ҲАМДАСТОН** II همدستان *ниг.* ҳамдостон.

Ба рафоқат, ҳамдастон шуда рӯй ба роҳ оварданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Қай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд,
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо. *Ҳофиз*

**ҲАМДАСТӢ** همدستی ҳамкорӣ, шарикӣ, ҳамроҳӣ дар коре.

Нoиби шаҳ зи рӯи сармастӣ
Карда бо ӯ ба ҷавр ҳамдастӣ. *Низомӣ*

Тан дод ба ҳамдастии дев аз дили сангин,
Аз хотами бемӯҳри Сулаймон гила дорад. *Соиб*

**ҲАМДОМОН** همدامان яке аз онҳое ки ду хоҳарро ба занӣ гирифтаанд; боҷа.

Мирзо Ҳасанбеки Қазвинӣ ... ҳамдомони Назар Муҳаммадхон буд. *«Хизонаи омира»*

**ҲАМДОСТОН** همداستان рафиқ, дӯст, шарик, ҳамфикр, ҳамраъй, ҳамроз.

Гар эдун ки бошед ҳамдостон,
Ба Рустам фиристам яке достон. *Фирдавсӣ*

Бар раъи ҷаҳонорой махфӣ намонад, ки ман ... ҳамдостон набудам. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАМДУНА** *а.* حمدونه маймун, бӯзина.

Мушу бақару палангу харгӯш шумор,
З-ин чор чу бигзарӣ, наҳанг ояду мор,
В-он гоҳ ба аспу гӯсфанд аст ҳисоб,
Ҳамдунаву мурғу сагу хук охири кор. *Абӯнасри Фароҳӣ*

**ҲАМДУРУД** همدرود ду ё якчанд кас, ки ба ҳамдигар ҳамсалом ҳастанд; *маҷ.* ду ё якчанд каси бо ҳам ошно.

Чу бо якдигар ҳамдуруд омаданд,
Бад-он оби чашма фуруд омаданд. *Низомӣ*

**ҲАМДӮШ** همدوش шарик, дӯст, рафиқ, ёр.

Ҳар кӣ ҳамдӯши ту шуд, марг равад аз ёдаш,
Қади раънои ту ҳамсояи умри абад аст. *Саидо*

Бар он ахтаре ҷои эҳсон бувад,
Ки ҳамдӯши хуршеди рахшон бувад. *Шоҳин*

**ҲАМЕ** همی *префикс ва пасоянд* бо феълҳо омада давом доштани амалро ифода мекунад.

Бӯи ҷӯи Мӯлиён ояд ҳаме,
Ёди ёри меҳрубон ояд ҳаме. *Рӯдакӣ*

Ҳамерафту Гӯдарз бо ӯ бирафт,
Ба роҳи Ҳамовaн хиромид тафт. *Фирдавсӣ*

**ҲАМЕША** همیشه ҳама вақт, доимо, ҳамвора.

... Ки Мозандарон — шаҳри мо ёд бод,
Ҳамеша бару бумаш обод бод! *Фирдавсӣ*

Шабат ҳамеша зи иқбол рӯзи равшан бод,
Ки рӯзи равшани иқболи ту шаби аъдост. *Анварӣ*

**ҲАМЗА** I *а.* حمزه 1. тартезак, як навъ алафи тундмазаи хӯрданӣ.

Нест ҳамза хӯрдан ин ҷо, теғ бин!
Ҳамзае бояд дар ин саф оҳанин. *Румӣ*

2. номи амаки Муҳаммад, ки аз муҷоҳидони вай будааст.

**ҲАМЗА** II *а.* همزه яке аз аломатҳои хатти арабӣ, ки сактаро ифода мекунад ва ба шакли ء нишон дода мешавад, мас. هيأت ё هیئت ҳайат (ҳайъат).

**ҲАМЗАБОН** همزبان онҳое, кӣ ба як забон гап мезананд; *маҷ.* ҳамсӯҳбат, дӯст, рафиқ, якдил.

Ҳар кӣ ӯ аз ҳамзабоне шуд ҷудо,
Бенаво шуд, гарчи дорад сад наво. *Румӣ*

Ду ҳамҷинси деринаи ҳамзабон
Бикӯшанд дар қалби ҳайҷо ба ҷон. *Саъдӣ*

**ҲАМЗАБОНӢ** همزبانی 1. ба як забон гуфтугӯ кардан; *маҷ.* ҳамфикрӣ, якдилӣ.

Ҳамзабонӣ хешию пайвандӣ аст,
Мард бо номаҳрамон чун бандӣ аст. *Румӣ*

2. баҳс, мусоҳиба, суолу ҷавоб.

Султон Ҷалолиддин Фирӯзшоҳи Хилҷӣ бо вай ҳамзабонӣ кард ва ӯ ҷавобҳо дод. *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАМЗОД** همزاد ду бачаи дар як вақт зоидашуда, ҳамсол, ҳамсин; рафиқ, ҷӯра.

Ҷуду дастат ҳар ду ҳамзоданд ҳамчун рангу гул,
Қай тавон кардан ҷудо ранг аз гулу бӯ аз гулоб. *Анварӣ*

Фармуд ба дӯстони ҳамзод,
То бар паи ӯ раванд чун бод. *Низомӣ*

Гирифт ором бо хубони ҳамзод,
Ки ҳамзодон шаванд аз ҳамдигар шод. *Нозим*

**ҲАМЗОНУ** همزانو ду касе, ки дар паҳлуи ҳамдигар зону ба зону менишинад; *маҷ.* ҳамроҳ, наздик, ҳамдам, мунис, рафиқ.

Рухат бинмо, рухатро сӯи худ тоб,
Ба ҳамрозиш ҳамзонуи худ ёб. *Ҷомӣ*

Нест ҷуз мӯи сари афтодаи жӯлидае,
То ба рӯзи бекасӣ ҳамзонуи Маҷнун шавад. *Мушфиқӣ*

**ҲАМЗӮР** همزور онҳое, ки зӯр ва қувваташон баробар аст, баробарқувват.

Ниҳоданд пас Гевро бо Герӯй,
Ки ҳамзӯр буданду пархошҷӯй. *Фирдавсӣ*

**ҲАМИД** *а.* حميد **1.** писандида, нек, хуб, сутуда.

Аз одати ҳамиди ту ҳар дам ба нозукӣ
Расмест дар ҷаҳон, ки ҷаҳони муҷаддад аст. *Анварӣ*

**2.** исми хоси мардона.

**ҲАМИДА** *а.* حميده **1.** *муаннаси* ҳамид 1.

Он чӣ ... аз хасоили ҳамида ... иқтибос карда будам, намудори кори худ месохтам. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**2.** исми хоси занона.

**ҲАМИ(Й)ЯТ** *а.* حميت номус, ғайрат, орият.

... Ҳар киро андак ҳамийяте бошад, тоби онро наёварад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАМИМ** *а.* حميم **1.** оби гарм; **2.** *д.* оби гарми риму зардоболуде, ки гӯё нӯшобаи дӯзахиён аст.

Аз бухл назад бар харе ҳаргиз наъл,
Акнун ту ҳамим нӯш, мо бодаи лаъл. *Авфӣ*

**ҳамими ғассоқ** *оби гарми гандидаву чирку рим омехта.*

Яке аз эшон мар-дигареро гуфт: Ин полуда гармтар аст аз ҳамими ғассоқ, ки фардо дар ҷаҳим хоҳӣ ошомид. *Ҷомӣ*

**ҲАМИН** همين *ҷонишини ишоратӣ* **1.** инчунин, ҳамчунин.

Бибастанд озину бонги дарой,
Биғуррид кӯсу ҳамин карраной. *Фирдавсӣ*

**2.** худи ин; фақат, танҳо.

Ҳамин ном ҷовид монад на ком,
Бияндоз кому барафроз ном. *Фирдавсӣ*

**ҳамин дам** дарров, дарҳол; ◇ **ҳаминро, ки зоидай, бузург кун!** *зарб.* кореро, ки сар кардай тамом куну баъд ба кори дигар пардоз.

**ҲАМКИСА** همكيسه ду ё якчанд кас, ки пулашон муштарак бошад; *маҷ.* дӯстони бисьёр самимӣ, дӯстони наздик.

Ёри ҳамкоса ҳаст бисьёре,
Лек ҳамкиса кам бувад боре. *Саноӣ*

**ҲАМКОР** همكار ду ё якчанд кас, ки дар коре шарик бошанд; ҳамшуғл, ҳампеша, ҳамкасб.

Зи як сӯ шоҳу мӯбад буду солор,
Зи гурдон баргузида бист ҳамкор. *Фахриддини Гургонӣ*

... Ба имдоди устоду ҳамкор низ
Бидонист асрори бисьёр чиз. *Ҷомӣ*

**ҲАМКОСА** همكاسه он кӣ бо дигаре аз як зарф хӯрок ва машрубот меxӯрад; *маҷ.* шарик, рафиқ, дӯст, наздик.

Манеҳ дар миён роз бо ҳар касе,
Ки ҷосуси ҳамкоса дидам басе. *Саъдӣ*

**ҲАМКУФВ** هم كفو ҳамтабақа, ҳамҷинс, назир, баробар.

Вай ин маъниро қабул намекард, ки шумо ҳамкуфви ман нестед. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАМЛ** *а.* حمل **1.** бардоштан; боркунӣ; **ҳамл кардан** а) бурдан, интиқол додан; бор карда бурдан (чизеро); б) *маҷ.* нисбат додан, гумон бурдан, пиндоштан.

Туро огоҳ кардам, то ҳамл бар чизи дигар накунӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ба тараб ҳамл макун сурхии рӯям, ки чу ҷом
Хуни дил акс бирун медиҳад аз рухсорам. *Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* бор, моли кашондашаванда.

З-ин гуна бизоати маваддат
Дар ҳамли кадом корвон аст? *Анварӣ*

Муроди ӯ [вазир] он буд, ки дар аввали ҳол ки тадбир карда буд, то ҳамле фаровон фиристонад ва он қазияро дафъ кунад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**3.** *маҷ.* ҳомилагӣ, дуҷонӣ, бордорӣ.

Муддати ҳамл мунқазӣ гашт ва он зан духтаре зод. *Авфӣ*

**ҲАМЛА** *а.* حمله ҳуҷум, тохт, тохтутоз, якбора тохтан ба душман.

Ба ҳар ҳамлае Қорани сарфароз
Бияфканд даҳ гурди гарданфароз. *Фирдавсӣ*

Се ҳамла миёни эшон рад шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҳамла бурдан** ҳамла кардан, ҳуҷум овардан.

Чунон бар шаҳи шердил ҳамла бурд,
Ки шери сипеҳр аз ниҳебаш бимурд. *Хоҷу*

**ҳамла кардан** ҳуҷум кардан.

**ҲАМЛАХТ** هم لخت **1.** кафш, мӯза; **2.** чарми зери кафш, тагчарм.

Ба шоҳроҳи ниёз-андарун сафар масигол,
Ки мард кӯфта гардад бад-он раҳ-андар сахт.
Агар хилоф кунӣ ақлрову ҳам биравӣ,
Бидаррад ар ба масал оҳанин бувад ҳамлахт. *Кисоӣ*

**ҲАММ** *а.* هم *ниг.* **ҳам** II.

**ҲАММАКТАБ** هم مكتب ҳамсинф, ҳамдарс, ҳаммадраса.

Руасои лашкар ҳама ғуломон буданд, ки бо амир ҳаммактаб буданд. *Аҳмади Дониш*

**ҲАММАНЗИЛ** هممنزل ду ё якчанд кас, ки бо ҳам дар ҷое истиқомат мекунанд, ҳамхона.

Дар хароботи муғон мо низ ҳамманзил шавем,
К-ин чунин рафтаст дар аҳди азал тақдири мо.
*Ҳофиз*

**ҲАММАШРАБ** هممشرب ҳаммаслак, ҳамақида, ҳамфикр.

Эй вафопеша ёри ҳаммашраб,
Ки ба Урфӣ дуо фиристодӣ. *Урфӣ*

**ҲАММОЗ** *а.* هماز бӯҳтонгӯ, тӯҳматчӣ.

**ҲАММОЗӢ** همازی бӯҳтон кардан, тӯҳматгарӣ.

Дар ғояти зуҳур аст, ки он мӯҳтоли бадфиол (дар) намима ва ғаммозӣ ва ҳаммозӣ ақли кулро бозӣ диҳад. *Восифӣ*

**ҲАММОЛ** *а.* حمال **1.** баранда, борбардор, борбар, боркаш; **2.** *маҷ.* таҳаммулкунанда, сабркунанда, бурдбор.

Ноҳамули(-и) анбиёро з-амр дон,
В-ар на ҳаммол аст бадро ҳилмашон. *Румӣ*

**ҲАММОМ** *а.* حمام гармоба, ҷои шустушӯй.

Бишустанд хидматгузорони шоҳ
Сару тан ба ҳаммомаш аз гарди роҳ. *Саъдӣ*

Сабаб он ки ҳама сифла ва аз гулхани ҳаммом ҷаста буданд. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҳаммоми занон** *киноя аз* ҷои пурғавғо.

**ҲАМНАБАРД** همنبرد ҳамразм, ҳарифи ҷанг, бо ҳам мубориза баранда.

Биёмад, ки ҷӯяд аз Эрон набард,
Сари ҳамнабард андар орад ба гард. *Фирдавсӣ*

Алқисса шарики ранҷу дардам,
Дар арсаи ишқ ҳамнабардам. *Шоҳин*

**ҲАМНАВАРД** همنورد ҳамсафар, рафиқи сафар, рафиқи роҳ, ҳамроҳ.

Ҳама некият бояд оғоз кард,
Чу бо некномон бувӣ ҳамнаворд. *Фирдавсӣ*

**ҲАМНАВО** همنوا ҳамдард, ҳамфикр; ҳамовоз.

Фиғоне дошт бо сад дарду андӯҳ,
Ба таъсире, ки мешуд ҳамнаво кӯҳ. *Ҳоҷӣ*

**ҲАМНАЗАР** همنظر ду ё якчанд кас, ки дид, ақида ва фикрашон як бошад; ◇ **ҳамназар гаштани** (*ё* **шудани**) дида бо ҳам вохӯрдани чашмони ду кас, ба ҳам дӯхта шудани ду чашм.

**ҲАМНАФАС** همنفس **1.** ҳамдам, дӯст, ҳамнишин, дӯсти наздик, ҷӯра, улфат.

Гар аз дил ҳар нафас ин оҳи оламсӯз бархезад,
Қасе дигар нахоҳад сохт бо худ ҳамнафас моро.
*Ҳилолӣ*

Парвонаро сазост, ки даврон кунад ҳалок,
Худро чаро ба шӯъла касе ҳамнафас кунад?!
*Сайидо*

**2.** ҳамсоз, ҳамовоз, ҳамоҳанг; ◇ **ҳамнафаси субҳи қиёмат** дарозмуддат, муддати дароз; коре, ки муддату интиҳояш маълум нест.

**ҲАМНАҚШ** همنقش ба ҳам монанд, шабеҳ, назир.

Ба олам, ки ҳамнақши вайрона аст,
Агар хонае ҳаст, майхона аст. *Бедил*

**ҲАМНИШАСТ** هم نشست *ниг.* ҳамнишин.

Бишӯ, эй хирадманд, аз он дӯст даст,
Ки бо душманонат бувад ҳамнишаст. *Саъдӣ*

**ҲАМНИШИН** همنشين бо ҳам дар як ҷо нишинанда; *маҷ.* дӯст, рафиқ, мусоҳиб.

Қамоли ҳамнишин бар ман асар кард,
Вагарна ман ҳамон хокам, ки ҳастам. *Саъдӣ*

Ҳамнишини бадон мабош, ки нек
Аз бадон ҷуз бадӣ наёмӯзад. *Салмони Соваҷӣ*

Магӯ, ки бо ту дигар ҳамнишину ёр шавам,
Агар туро нашиносам, умедвор шавам. *Мушфиқӣ*

**ҲАМНОМӢ** همنامی айни як ном доштани ду ё якчанд кас.

Маснаднишини маснади эъзоз карду рафт
Ҳамномии ятими ту дурри ятимро. *Махфӣ*

**ҲАМОВАРД** همآورد ҳамнабард, ҳамразм, ҳарифи ҷанг.

Ҳамоварди ӯ дар замин пил нест,
Чу гарди пои аспи ӯ Нил нест. *Фирдавсӣ*

Туро ба фаҳму бад-ин фатонат, ба зӯри бозу, бад-ин шуҷоат,
Куҷо муқобил, куҷо мушобеҳ, куҷо муқорин, куҷо ҳамовард? *«Маҷмуат-уш-шуаро»*

**ҲАМОВЕЗ** همآويز ҳамнабард, ҳариф; ҳамто.

Ба Ҳурмуз паъраӣ барзад, ки магрез,
Биё, к-омад ба майдонат ҳамовез. *Низорӣ*

**ҲАМОВОЗ** همآواز ҳамсадо, мувофиқ, ҳамоҳанг; ҳамдам.

Ҳар субҳ суруди ғам кунам соз,
Бо мурғи саҳар шавам ҳамовоз. *Ҷомӣ*

Бар сар ой аз ҳамовозон ба хушгӯй, Қамол,
Гар сару ҷон бар сари сарве кунӣ чун андалеб.
*Қамоли Хуҷандӣ*

**ҲАМОИЛ** *а.* حمايل овезон, овезон кардашуда; тасмае, ки аз китф моил гузаронида ба он шамшер меовезанд.

Ходиме ҳамоили қиматӣ берун овард.*

Ямонӣ яке теғи заҳробҷӯш
Ҳамоил фурӯҳишта аз тарфи дӯш. *Низомӣ*

**ҳамоил кардан** аз гардан овехтан, аз китф овехтан.

**ҲАМОЛ** همال рафиқ, баробарҳуқуқ, шарик, ҳамто, мисл.

Рафиқ рафтаву дил гашта бо ҳавош рафиқ,
Ҳамол рафтаву тан монда бо балош ҳамол.
*Қатрон*

Чаро пеши ту Ковааи хомгӯй
Ба сони ҳамолон кунад сурх рӯй? *Фирдавсӣ*

...Дар ҳусн ва ҷамол дар олам ҳамол надошт.
*Авфӣ*

**ҲАМОМ** *а.* حمام кабӯтар.

Ҳӯриш деҳ ба гунҷишку кабку ҳамом,
Ки як рӯзат афтад ҳумое ба дом. *Саъдӣ*

Дар ваҷду ҳол ҳамчу ҳамом аст чархзан,
Бар дида номи ишқ рақам карда чун ҳумом.
*Хоқонӣ*

**ҲАМОМА** *а.* حمامه **1.** як кабӯтар; кабӯтар.

Гуфто: Ду ҳамомаи мутаввақ
Буданд ба сад сафову равнақ. *Ҷомӣ*

2. *маҷ.* зани хушрӯ, соҳибҷамол.

**ҲАМОН** همان *ҷонишини ишоратӣ* он, худи он, ҳамчунон.

Ҳамон Кова он бар сари найза кард,
Ҳамон гаҳ зи бозор бархост гард. *Фирдавсӣ*

**ҲАМОНАНД** همانند ба ҳам монанд, шабеҳ, назири ҳамдигар.

Ӯ зи ҷуду зи фазл танҳо нест,
Дар ҳамонанди хештан танҳост. *Фаррухӣ*

Ҳамонанд бас ёбӣ ин мардумон,
Валекин дурустӣ набошад ҳамон.*

**ҲАМОНО** همانا **1.** гӯё, пиндорӣ; монанди ... ; шояд, зоҳиран.

Нисбате дорад ҳамоно зулфи ӯ бо чашми ман,
Байъате рафтаст, гӯй ҳар дуро бо якдигар.
*Муиззӣ*

2. дарҳол, бедаранг.

Ҳамоно море шигарф бар он дарахт рафта буд.
*Авфӣ*

**ҲАМОРА||ҲАМОРО** همواره||همارا *ниг.* **ҳамвора.**

Маркаби иқболи ту ҳамора ба зин бод,
Пояи қадрат фарози чархи барин бод.
*Рашидии Самарқандӣ*

Дар сар ҳаваси бутони чун хурам бод,
Дар даст ҳамора оби ангурам бод.
Гӯянд ба ман, ки эзидат тавба диҳод,
Гар ӯ бидиҳад, ман накунам—дурам бод! *Хайём*

**ҲАМОШЬЁНА** هم‌آشیانه он кӣ бо дигаре дар як ошьёна иқомат дошта бошад; ҳамхона.

Чӣ гӯям бо ту аз мурғе нишона,
Ки бо Анқо буд ӯ ҳамошьёна. *Ҷомӣ*

**ҲАМОҒӮШ** هم‌آغوش **1.** ҳамдигарро бағалкарда, дар бар гирифта; **2.** пайваст, восил, баҳамрасида.

Аз завқ шуданд он ду мадҳуш,
Дар хобгаҳи адам ҳамоғӯш. *Ҳилолӣ*

Ба чашмам шуд хаёлатро назар дӯш,
Ба оби зиндагӣ гаштам ҳамоғӯш. *Махфӣ*

**ҲАМОҚАТ** *а.* حماقت аблаҳӣ, аҳмақӣ.

Бар сари оташ ба пушти тобае
Бо ҳамоқат гашт ӯ ҳамхобае. *Румӣ*

... Аз ин ҷиҳат дар тамузи тобистон ... сафар кардан далели ҳамоқат ва аблаҳист. *Аҳмади Дониш*

**ҲАМОҲАНГ** هم‌آهنگ дар оҳанг ва тараннум якранг ва ҳамовоз, ҷӯр, ҳамсадо.

Забонҳо як қалам чун риштаи чанг,
Ба арзи маънии улфат ҳамоҳанг. *Бедил*

Меноладу мезанад ба дил санг,
Кӯҳаш ба фиғон шуда ҳамоҳанг. *Шоҳин*

**ҲАМПАНҶА** هم‌پنجه он кӣ бо дигаре даст ба даст гирифтааст, бо ҳам баробар; бо ҳам зӯрозмо, ҳариф.

Чу Хисрав ба он панҷа ҳампанҷа шуд
В-аз он бозуи фикраташ ранҷа шуд. *Ҷомӣ*

**ҲАМПАНҶАГӢ** هم‌پنجگی ҳамдастӣ, баробарӣ, зӯрозмоӣ бо ҳамдигар, ҳарифӣ.

Ба ҳампанҷагӣ бо манат ёр ку,
Сипоҳат куҷову сипаҳдор ку? *Низомӣ*

**ҲАМПАР** همپر он кӣ бо дигаре ҳамроҳ парад; *маҷ.* баробар.

Уқобаш бо ҳумои меҳр ҳампар,
Палангаш бо наҳанги чарх ҳамсар. *Ҳилолӣ*

**ҲАМПЕША** هم‌پیشه онҳое, ки ҳама ба як касб машғуланд, ҳамкор, ҳамшуғл.

Фарҳод нола мекунад аз тешаам ҳанӯз,
Омад садо зи турбати ҳампешаам ҳанӯз. *Сайидо*

Ҳампеша ҳампешаро душман дорад.
*Зарбулмасал*

**ҲАМПОЙ** همپای ҳамроҳ, рафиқи роҳ.

Ҳампои хома роҳи сафар тай намудаам,
Дар аввали қадам ба сарам шоми ғурбат аст.
*«Ҳивонаи омира»*

◇ **ҳампои сарв** сарвмонанд.

Ки ногаҳ назар кард дар пои сарв,
Гаронмояро дид ҳампои сарв. *Хоҷу*

**ҲАМПУШТ** هم‌پشت рафиқ, шарик, яке аз ду шахс, ки аз якдигар пуштибонӣ мекунанд; пайваст, муттаҳид, муттафиқ.

... Ту фирефта машав ба Абумуслим ... биё то ҳар ду ... ҳампушт шавем ва Абумуслим бигирем.
*«Таърихи Табарӣ»*

Чун нохуну гӯшт ҳар ду ҳампушт,
Ту — нохуни ҷида аз сарангушт. *Ҷомӣ*

**ҲАМРАВ** همرو рафиқ, ҳамсафар.

Чу ҳампушт бошанд бо ҳамравон,
Яке кӯҳ кандан зи бун бартавон. *Фирдавсӣ*

**ҲАМРАЗМ** همرزم бо ҳам ҷанганда, душман, ҳариф.

Куҷо бораи ӯ кунад мӯй тар,
Шавад хушк ҳамразми ӯро ҷигар. *Фирдавсӣ*

**ҲАМРАКЕБ** همرکیب **1.** ду ё якчанд савор, ки узангуҳояшон ба ҳам наздик мебошанд; **2.** *маҷ.* ҳамсафар, ҳамроҳ

Рафиқи хайли хаёлему ҳамракеби шикеб,
Қарини меҳнату андӯҳу ҳамқирони фироқ.
*Ҳофиз*

**ҲАМРАНГ** همرنگ ду чизи дорои як ранг, якранг; назир, монанд.

Ба сони оташи тез аст ишқаш,
Чунон чун ду рухаш ҳамранги озар. *Дақиқӣ*

Қасе дар ошиқӣ ҳамранги ёри хеш мебояд,
Аз он тӯтӣ ҳамеша дар либоси найшакар бошад.
*Мушфиқӣ*

**ҲАМРАНҶ** همرنج касе, ки бо дигаре ҳамдард аст.

Биковад зи ранҷи ту ҳамранҷи ту
В-аз осонӣ осонии ганҷи ту. *Абӯшакури Балхӣ*

**ҲАМРАҲ** همره *ниг.* **ҳамроҳ.**

**ҲАМРИЗОӢ** همرضاعی ҳамшира, ду кӯдаке, ки шири як модар ё доярo макидаанд.

**ҲАМРИКОБ** همرکاب **1.** ҳамузангӣ; ҳамроҳ, ҳамсафар; он кӣ дар мулозимати бузурге сафар мекунад.

Раҳ бигардон, эй балои ҷумла лашкар пеш аз он-к
Ҳамрикобони туро аз каф инон берун равад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** *маҷ.* ҳамдам, ҳамсӯҳбат.

Агар бо хасудон будӣ ҳамрикоб,
Инони бузургӣ бидодӣ зи даст.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

◇ **ҳамрикоб шудани зарра бо офтоб** ҳамнишин, баробар шудани чизи паст бо чизи олӣ.

Соиб, зи файзи ҷозибаи ишқ оқибат
Бо офтоб зарраи ман ҳамрикоб шуд. *Соиб*

**ҲАМРИШТА** همرشته ҳамсаф, ҳамрадиф; ◇ **ҳамриштаи хуфтагони хамӯш** ҳамсилку ҳамсафи мурдагон.

Чу ҳамриштаи хуфтагони хамӯш
Фурӯ хусп ё пунба дарнеҳ ба гӯш. *Низомӣ*

**ҲАМРО** *а.* حمرا *муаннаси* **аҳмар.**

Торами ахзар аз он акси чаман ҳамро гашт,
Баски аз тарфи чаман лӯълуи лоло бархост.
*Саъдӣ*

Шукуфта шуд гули ҳамрову гашт булбул маст,
Салои сархушӣ, эй ошиқони бодапараст! *Ҳофиз*

**ҲАМРОЗ** همراز хамсир(р); *маҷ.* дӯсти самимӣ, наздик.

Маро бояд зи ғайрат зуд мирам,
Ки шуд ҳамроз бо зулфат буногӯш. *Махфӣ*

Қадам фаҳмида бардор, ар зи хокам бигзарӣ рӯзе,
Ки ҳамрози Сулаймонам, агарчанде ки чун мӯрам.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАМРОҲ||ҲАМРАҲ** همراه||همره рафиқи роҳ, ҳамсафар; рафиқ, ёр, дӯст.

Ба ҳар кишваре сайр кардам басе,
Ба ҷуз соя ҳамраҳ надидам касе. *Хоҷу*

Мулҳам, он сабзи намакпарвардаам дар хотир аст,
Хизр мебинам ба худ ҳамраҳ, магар Искандарам?
*Мулҳам*

Шабҳангом аксари ҳамроҳон гурусна, саворихо бе ҷав монда, нон ва таом ... ба талаву тороҷ рафта ... *Аҳмади Дониш*

**ҲАМСАБАҚ** همسبق ҳамдарс, ҳаммактаб.

Ҳар тифли ғунча ҳамсабақи дарси субҳ нест,
Ҳар соҳиби нафас ба Масеҳо намерасад.
*«Хизонаи омира»*

Чун ҳамсабақон ба ҳам нишастанд,
Фориғ зи ҳазор ғам нишастанд. *Ҳилолӣ*

**ҲАМСАЙР** همسیر шарики сафар, ҳамроҳи гашту гузор.

Нигоҳамро ҳаё нагзошт, к-аз вай навгуле чинад,
Чун он тифле, ки ҳамсайр аст бо устод дар гулшан.
*«Хизонаи омира»*

**ҲАМСАНГ** همسنگ **1.** баробарвазн, ҳамвазн.

Дар он кӯш аз ин хонаи сангбаст,
Ки ҳамсанги ин санге орӣ ба даст. *Низомӣ*

Ба фармони хоқони ҳунарпарвар ӯро ба зар санҷида маблағи ҳамсанги ӯро, ки панҷ ҳазор рупия буд, ба ӯ бахшиданд. *«Хизонаи омира»*

Баровард ин нидо даллоле охир,
Ки ҳамсангаш баҳо бошад ҷавоҳир. *Нозим*

**2.** *маҷ.* ҳаммартаба, дар қадру қимат баробар.

Ҳар ду дар паллаи баҳо ҳамсанг,
Ҳар ду дар ҳуллаи сафо якранг. *Ҷомӣ*

**ҲАМСАР** همسر **1.** баробар дар баландӣ ва манзилат, ҳампоя.

Офтоб аз ҳаваси он, ки шавад ҳамсари ту
Истад рост, аз ин бими завол аст ӯро.
*Камоли Хуҷандӣ*

Аз чеҳра офтобию аз бӯса шаккарӣ,
Бас лоиқ аст бо шакарат ҳамсар офтоб. *Анварӣ*

Биравед, ки шумо на ҳамсарони моед.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** зану шавҳар нисбат ба якдигар.

**ҲАМСАРО(Й)** همسرا(ی) дар як ҷо иқоматкунанда, ҳамхона, ҳамманзил.

Ҳаме то доя бошад раҳнамоят,
Бувад деви табоҳӣ ҳамсароят.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ҲАМСАРӢ** همسری **1.** баробарӣ; ҳаммартабагӣ, баробарӣ дар қадру мартаба; **2.** зану шуӣ; ◇ **дами ҳамсарӣ** *бо касе, чизе* **задан** бо касе, чизе даъвои баробарӣ кардан.

[Султон] шунид, ки дар он ҳаволӣ канори обе ҳафт қалъа воқеъ шуда, ки дар рифъат ва истеҳком дами ҳамсарӣ бо фалакулбуруҷ мезанад.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲАМСАФАР** همسفر яке аз ду ва зиёда аз ду кас, ки бо касе ё касони дигар дар сафар ҳамроҳанд.

Бо барқ ҳамсафар натавон гашт лаҳзае,
Дар табъи гарми марди сабукрав гарон мабош!
*Мулҳам*

**ҲАМСАФИР** همصفیر ҳамовоз, ҳамсадо.

Махфӣ, зи гуфтугӯи ҳақиқат хамӯш бош,
Чун андалеб агар ба гулаш ҳамсафир нест. *Махфӣ*

**ҲАМСИЛК** همسلک ҳамришта, ба як ришта чидашуда; *маҷ.* ҳамроҳ; ҳаммаслак, ҳамфикр.

Ҳамсилк кунем дурру гавҳар,
Мақсуди дилат шавад муяссар! *Ҷомӣ*

**ҲАМСОЗ** همساز шарик, ҳамдаст, ҳамоҳанг, созгор.

Мусаввир пазад ханҷари гӯштхораш
Адуро, ки ҳамсози исьён намояд. *Хоқонӣ*

**ҲАМСОЛ** همسال дар синну сол баробар.

Сиёвуш маро буд ҳамсолу дӯст,
Равонам пур аз дарду андӯҳи ӯст.
Фурӯ мирад уммедворӣ зи мард,
Ки ҳамсолро сар дароял ба гард. *Низомӣ*

**ҲАМСОЯ** همسایه он кӣ хонааш бо хонаи каси дигар девор ба девор, бе восита пайваст ё хеле наздик бошад; ҳамҷавор.

Аз адолат набувад дур, гараш пурсад ҳол
Подшоҳе, ки ба ҳамсоя гадое дорад. *Ҳофиз*

То надонӣ, ки кист ҳамсоя,
Ба имрат талаф макун моя. *Авҳадӣ*

Фитода буд он Маҷнуни ғамнок
Ба пои хорбун, ҳамсояи хок. *Мулҳам*

◇ **ҳамсояи масеҳ** *киноя аз* офтоб.

**ҲАМСУФРА** همسفره ҳамхӯрок, ҳамтаом, ҳамдастурхон.

В-ар равад бе ту сафар ӯ дурдаст,
Деви бад ҳамроҳу ҳамсуфра(-и) вай аст. *Румӣ*

**ҲАМСУХАН** همسخن *ниг.* **ҳамсӯҳбат.**

Нозанино, з-ин ҳавас мурдам, ки халк
Бо ту рӯзе ҳамсухан бинад маро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАМСӮҲБАТ** همصحبت ҳамгап, мусоҳиб; қарин, дӯст, наздик.

Лайлӣ чу ба ин тараф гузашта,
Ҳамсӯҳбати ин рамида гашта. *Ҳилолӣ*
Нест бо неку бади ҳамсӯҳбатон коре маро,
Синаам соф аст чун оина, ҳар ҷо меравам. *Мулҳам*

**ҲАМТАБАҚ** همطبق он кӣ бо дигаре аз як табақ, аз як дастархон хӯрок мехӯрад, ҳамкоса, ҳамсуфра.

Ҳар ду [Норбӯтахон ва Ҳоҷихон] ... ҳамтабақ гардиданд. *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ҲАМТАВИЛА** همطویله дар як тавила буда, аз як рама ва гала; *маҷ.* монанд, назир, дар қадру мартаба баробар.

То дуре ёфт ҳамтавилаи он,
Шабчароғе ҳам аз қабилаи он. *Низомӣ*

**ҲАМТАГ||ҲАМТАК** همتگ||همتک дар даву тоз баробар, ҳамдав, ҳамтоз.

Кӯдакон чун номи бозӣ бишнаванд,
Ҷумла бо харгӯр ҳамтак мешаванд. *Румӣ*
Аспи тозӣ зи аспи сокинраг
Гашт ҳамхӯ, агар нашуд ҳамтаг. *Саноӣ*

**ҲАМТАНГ** همتنگ наздик, баҳам наздик, дорои як ранг, *якрӯй, яксимо, яктабиат.*

Гар аз ту назар бигирадам ранг,
Райҳон ба гуле сазост ҳамранг. *Файзӣ*

**ҲАМТАРОЗУ** همترازو **1.** баробарвазн; баробар.

Чӣ вазн моҳи саморо баробари рӯят,
Ки офтоби фалак нест ҳамтарозуят.
*Хисрави Деҳлавӣ*
Маро худ дар ин раҳ падар шуд далел,
Ки медод зар ҳамтарозуи фил. *«Хизонаи омира»*

**2.** *маҷ.* харифи ҷанг, тарафи муқобил, душман.

Қавӣ кард бар ҷанг бозуи хеш,
Бикӯшид бо ҳамтарозуи хеш. *Низомӣ*

**ҲАМТАРҲ** همطرح дар шаклу қиёфа монанд, назир, ҳамто.

Мирмуҳаммад Алӣ... бо Мирзо Бедил ва Шоҳофарин ҳамтарҳ буд. *«Хизонаи омира»*

**ҲАМТО** همتا монанд, назир, баробар, шабеҳ, ҳамҷинс.

... Ки ҳамтои ӯ дар карам мард нест,
Чу аспаш ба ҷавлону навард нест. *Саъдӣ*

**ҲАМУЛ** *а.* حمول бурдбор, таҳаммулкунанда, пуртоқат.

Он зан азим мувофиқ ва ҳамул ва ризоталаб омад.
*Авфӣ*

Аз нафси ҷавон малул бошӣ,
Чун пир шавӣ, ҳамул бошӣ. *Шоҳин*

**ҲАМХОБ||ҲАМХОБА** همخواب||همخوابه **1.** бо касе якҷоя хобкунанда, ҳамбистар.

Дар таҳи хок ғарқи хуноба,
То қиёмат шуданд ҳамхоба. *Ҷомӣ*
Охир зи чӣ дев ҳад шудастӣ?
Ҳамхобаи дому дад шудастӣ? *Шоҳин*

**2.** ҳамсар, завҷа, зан ва мард нисбат ба ҳамдигар.

**ҲАМХОНА** همخانه **1.** ду ё якчанд каси дар як хона иқомат кунанда нисбат ба ҳамдигар, ҳамманзил; *маҷ.* рафиқ, мӯнис.

Ман ки дар майхона бо дурдикашон ҳамхонаам,
Хонаам хоҳад шуд охир дар сари май чун ҳубоб.
*Ҷомӣ*
*Омадам чун офтоб аз дасти танҳоӣ ба ҷон,*
Рӯзгоре шуд намеёбам ба худ ҳамхонае. *Сайидо*

**2.** зан, завҷа, ҳамхоба, ҳамсар.

Ҳолиё хонабарандози дилу дини ман аст,
То дар оғӯши кӣ мехусбаду ҳамхонаи кист.
*Ҳофиз*

**ҲАМЧАШМ** همچشم **1.** рақиб, рақобаткунанда, ҳариф; **2.** ҳамсар, шарик.

Чашмаш ба ҳазор фитна ҳамчашм,
Лаълаш чу ба ханда аст дар хашм. *Шоҳин*

**ҲАМЧУ||ҲАМЧУН** همچو||همچون монанди ..., мисли ..., назири ...

Писар буд мар-ӯро яке хубрӯй,
Ҳунарманду ҳамчун падар номҷӯй. *Фирдавсӣ*
Ҳамчу дида ба сӯи хеш мабин,
Хешро аз дигарон беш мабин. *Ҷомӣ*

**ҲАМЧУНИН** همچنین ҳамин гуна, ҳамин тавр, ҳамин хел; ин тарз.

*Элчӣ саре меҷунбонид ва мегуфт:* Ҳамчунин кунам. *Аҳмади Дониш*

Ҳамчунин ояд писар чун ҳамчунон бошад падар.*

**ҲАМЧУНОН** همچنان ҳамон тавр, ҳамон хел.

Дар сар зи ту ҳамчунон ҳавас дорам,
К-аз дил зи ту ҳамчунон ҳаво дорам. *Анварӣ*
Асп ҳамчунон хиромон мерафт ...
*Аҳмади Дониш*

**ҲАМШАҲРӢ** همشهری мардуми як шаҳр; ҳамватан.

... Ки ҳамшаҳрии ман ба зиндон-дар аст,
Ба банду ба биму газанд андар аст. *Фирдавсӣ*

**ҲАМШЕВАН** همشیون якҷоя бо каси дигаре нолаву фарьёдкунанда, ҳамфиғон, ҳамнола.

Ҳамгардани оҳувони саҳро,
Ҳамшевани булбулони шайдо. *Ҷомӣ*

**ҲАМШИРА** همشیره яке аз ду касе, ки аз як пистон шир хӯрдаанд; хоҳар.

... Ки ман чун зи ҳамширагон бартарам,
Ҳаме б-осмон андар ояд сарам. *Фирдавсӣ*
Ҳамхобаи айшу комронӣ,
Ҳамшираи оби зиндагонӣ. *Ҳилолӣ*

**ҲАМШУМОР** همشمار ҳаммартаба, ҳамрутба, ҳамрадиф.

Нигаҳбони дар гуфт, к-имрӯз кор
Набояд гирифтан бад-он ҳамшумор. *Фирдавсӣ*

**ҲАМЪИНОН** همعنان‖هم‌عنان ҳамрикоб, ҳамроҳ; ҳамкор, боҳам, муттафиқ, шарик.

Дар рикобат фалак фурӯ монад,
Ҳамъинонат чӣ гуна ронад кас?! *Анварӣ*
Дур аз ту нолаам ба асар ҳамъинон нашуд,
Эй гулбадан, дили ту магар санги хора аст?
*«Тӯҳфат-ул-аҳбоб»*

**ҲАМЬЁН** همیان киса, кисае, ки аз чарм ё матое барои нигоҳ доштани пул дӯхта шуда аст.

Ба гудоз оядам аз дард, намехоҳам зар
Ману ҳамьёни дилу ашрафии доғи ҷигар. *Мулҳам*

**ҲАМҚАДАМ** هم‌قدم ҳамроҳ, ҳамсафар; ҳамсаф.

**ҲАМҚАДАМӢ** هم‌قدمی ҳамроҳӣ, ҳамсафарӣ, ҳамсафӣ; баробарӣ.

Нест ба ту ҳамқадамӣ ҳадди кас,
Сояи ту ҳамқадами туст, бас. *Ҷомӣ*

**ҲАМҚАЛАМ** هم‌قلم ҳамкор (дар навиштан); шарик.

Ду ҳамҷинси деринаи ҳамқалам
Набояд фиристод якҷо ба ҳам. *Саъдӣ*

**ҲАМҚАРИН** هم‌قرین ба ҳам наздик, дӯст, шарик.

Бо пилаки ӯ марг ҳамъинон,
Бо рояти ӯ фатҳ ҳамқарин. *Анварӣ*

**ҲАМҚАТОР** هم‌قطار ҳамрадиф, дар як саф раванда; баробар, ҳамроҳ.

Яке з-он ноқаҳои озмуда,
Ки умре ҳамқатори чарх буда ... *Нозим*

**ҲАМҚИРОН** همقران наздик, ҳамроҳ; ҳамсоя.

Рафиқи хели хаёлему ҳамнишини шикеб,
Қарини оташи ҳиҷрону ҳамқирони фироқ. *Ҳофиз*

**ҲАМҶАВОР** همجوار ҳамсоя, наздик.

**ҲАМҶАВОРӢ** همجواری ҳамсоягӣ, наздикӣ.

Бошад, ки ба юмни ҳамҷаворӣ
З-ин хок ту низ сар барорӣ. *Шоҳин*

**ҲАМҶИГАРӢ** هم‌جگری *киноя аз* дӯстӣ, илтифот, дилсӯзӣ; **ҳамҷигарӣ кардан** дӯстӣ изҳор кардан, дилсӯзӣ кардан.

Пиёла чанд зи хуни ҷигар кунам лабрез,
Дило, ту ҳамҷигарӣ кун, бирез май ба аёғ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАМҶИНС** هم‌جنس ҳамнавъ, рафиқ, ёр.

Кунад ҳамҷинс бо ҳамҷинс парвоз,
Кабӯтар бо кабӯтар, боз бо боз. *Низомӣ*
Ҳамҷинс талаб зи баҳри пайванд,
Бо ин даду доми дашт то чанд?! *Файзӣ*

**ҲАМҶУЛУС** هم‌جلوس ҳамнишин, ҳамсӯҳбат; улфат, дӯсти наздик.

Азбаски [Сулаймонхон] сифлатабъ буд, ҳамеша бо арзол ҳамҷулус буд ва аз хирад орӣ буд.
*«Шаҳномаи Фарғона»*

**ҲАНГ** I هنگ **1.** вазн, сангинӣ.

Чу аз дур диданд хартуми ӯ,
Зи ҳангаш ҳаме паст шуд буми ӯ. *Фирдавсӣ*

**2.** *маҷ.* вазнинӣ, виқор, тамкин.

Эй, ҳама сирати ту ҳангу сабот,
Чӣ кунам, — бесаботу беҳангам. *Анварӣ*

**3.** доноӣ, дониш, ҳушьёрӣ; маърифат.

Эй раиси меҳрубон, ин Меҳргон хуррам гузор,
Фарру фармони Фаридун варз бо фарҳангу ҳанг.
*Мунҷик*

**4.** қудрат, зӯр.

Зи ҳанги сипаҳдору ҷанги савор
Наёмад дуволи камар пойдор. *Фирдавсӣ*

**5.** зарб, садма; осеб, озор.

В-агар на, биёрой ҷанги маро,
Ба гардан бипаймой ҳанги маро. *Фирдавсӣ*

**ҲАНГ** II هنگ қасд, ирода, оҳанг.

*Дилситониро лафзи ту ҳамесозад соз,*
Ҷонрабоиро теғи ту ҳамедорад ҳанг.
*Мухтории Ғазнавӣ*

**ҲАНГ** III هنگ сипоҳ, лашкар, қӯшун.

**ҲАНГ** IV هنگ сурохи ғормонанди кӯҳ, шикофи кӯҳ.

Бидид андар он ҳанг Афросьёб,
Дар ӯ сохта ҷои орому хоб. *Фирдавсӣ*

**ҲАНГ** V هنگ як қулт об, як ҷуръа об.

**ҲАНГОМ** هنگام вақт, замон, маҳал; фасл, мавсим.

Бар эшон кунун ҷои бахшоиш аст,
На ҳангоми пайкору ороиш аст. *Фирдавсӣ*
Эй шикаста ҳусни ту ҳангоми гул,
Бодаи ишрат фикан дар ҷоми гул.
*Рашидии Самарқандӣ*

**ҳангоми куфр** давраи пеш аз ислом дар Арабистон, давраи ҷоҳилият, давраи бутпарастӣ дар Арабистон.

Ҳамеша хонаам аз некувони зеборӯй,
Чу Каъба буд ба ҳангоми куфр пурасном.
*Абӯзироа*

**ҳангоми раҳил** вақти кӯч; *киноя аз* вақти мурдан; **ҳангоми сарпанҷа** вақти мубориза, ҷанг.

Ба ҳангоми сарпанҷа рӯбоҳи ланг,
Чӣ гуна ниҳад пой пеши паланг? *Низомӣ*

**ҲАНГОМА** هنگامه ҷамъомади мардум, маҷмаъ, ҷамъият; маърака.

Доно, ки дид шӯъбадаи чархи ҳуққабоз,
Ҳангома бозчиду дари гуфтугӯ бибаст. *Ҳофиз*
Ба номаш хатибон кушоданд лаб,
Шуд он рӯз ҳангомаи булъаҷаб. *Сайидо*

**ҳангома гирифтан** мардумро ба атрофи худ ҷамъ кардан; маърака барпо намудан; **ҳангома ниҳодан** гап сар кардан, сухан ба миён овардан.

Ниҳодам зи ҳар шева ҳангомае,
Магар дар сухан нав кунам номае.*

◇ **ҳангомаи тифлон** дуньё ва олам.

**ҲАНГОМАГИР** هنگامه گیر маъракагир, бозигар; азоимхон.

Нагирад хирадманди равшанзамир
Забонбанди душман зи ҳангомагир. *Саъдӣ*

**ҲАНГОМАОРО** هنگامه‌آرا базмоlink, касе ё мутрибе, ки дар ҷамъомади мардум суруд мехонад.

Биё, эй мутриби ҳангомаоро,
Бикун оҳанги худро ошкоро. *Сайидо*

**ҲАНГОМҶӮЙ** هنگام‌جوی касе, ки вақти мусоид ва муносибро меҷӯяд.

Се дигар сухангӯи ҳангомҷӯй
Бимонад ҳамасола бо обрӯй. *Фирдавсӣ*

**ҲАНГУФТ||ҲУНГУФТ** هنگفت 1. ғафс; дурушт, дағал.

Камон кашиду назад бар ҳадаф, ки натвон дӯхт
Магар ба сӯзани фӯлод ҷомаи ҳангуфт. *Саъдӣ*

2. зиёд, бисьёр.

**ҲАНД** هند расм, тариқ, қонун, одат, дастур.

Кушода бар эшону бар кори ман,
Ба ҳар неку бад ҳанду ҳанҷори ман. *Фирдавсӣ*

**ҲАНДАСА** *а.* هندسه геометрия.

Куҷо донад фалакро рози тақсим
Ду нақши ҳандаса бар лавҳи тақвим?!
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАНДАСӢ** *а.* هندسی мансуб ба ҳандаса.

Ба расми ҳандасӣ корозмое,
Қавонини расадро раҳнамое. *Ҷомӣ*

**ҲАНЗАЛ** *а.* حنظل як навъ кадуи ёбоӣ, кадуи талх.

Агар ҳанзал хӯрӣ аз дасти хушхӯй,
Беҳ аз ширинӣ аз дасти турушрӯй. *Саъдӣ*

**ҲАНИЗ** هنیز *шакли дигари* **ҳанӯз.**

Ки аз фарри гетӣ яке лахт низ
Якояк набоист омад ҳаниз. *Фирдавсӣ*

**ҲАНИН** *а.* حنین гирья, нола.

Хоҷа андар оташу дарду ҳанин,
Сад пароканда ҳамегуфт инчунин. *Румӣ*

**ҲАНИФ** *а.* حنیف касе, ки дар ақидаи худ, махсусан дар ақидаи динӣ, пойдор ва побарҷо мебошад; устувор, пойдор, ҳақиқӣ.

**ҲАНИЯ** *а.* هنیه *муаннаси* **ҳанӣ.**

Дар вилоятҳои мо анвои асмор ва маъкулоти ҳания бошад. *Авфӣ*

**ҲАННОНА** *а.* حنانه навҳакунанда, нолон, гирьён.

[Фозили доно] гуфт: Аз занони салита иҷтиноб лозим аст ва онҳо ба се қисманд: аввал зани ҳаннона, дуввум маннона, сейӯм зани аннона.
*«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ҲАННОТ** I *а.* حناط 1. хунуткунанда, касе ки мурдаро пеш аз дафн бо кофур ва хушбӯиҳои дигар месояд.

**ҲАННОТ** II *а.* حناط ғаллафурӯш, гандумфурӯш.

**ҲАНО** *а.* حنا *ниг.* **ҳино.**

**ҲАНУТ||ҲУНУТ** *а.* حنوط *хушбӯиҳое, ки барои пошидан* ба бадан ва кафани мурда тайёр мекунанд, монанди кофур, мушк ва ғ.

Барбанд ҳанутам аз гули зард,
Кофур ниҳонам аз дами сард! *Низомӣ*
Лахти ҷигаре, ки аз даҳон рехт,
Боист ҳанутам аз вай омехт. *Шоҳин*

**ҲАНӢ** *а.* هنی гуворо, хуш, матбӯъ; *маҷ.* он чӣ ки бе ранҷу машаққат ба даст медарояд.

Маталаб, гар тавонгарӣ хоҳӣ,
Ҷуз қаноат, ки давлатест ҳанӣ *Саъдӣ*

[Бараҳман] гуфт: ... Дар ин ҳикоят ... чандин самароти ҳанӣ ва натоиҷи марзӣ мебошад.
*«Калила ва Димна»*

**ҲАНӮЗ** هنوز то ҳол, ҳолю ҳам, то кунун, то ба ҳол.

Вақте ки муқобили душман мешуданд, ҳанӯз дору ва фишанг ва гулӯла дар Бухоро буд.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАНҶАР||ҲАНҶАРА** *а.* حنجر||حنجره гулӯ, халқ, ҳулқум.

Яке ба дандон пайкон ҳамекашид аз даст,
Яке ба даст ҳамеканд ханҷар аз ҳанҷар. *Унсурӣ*

◇ **ҳанҷараи довудӣ** овози бисьёр хушу форам (ин ибора бо ривояти бисьёр хушовоз будани пайғамбари яҳудӣ Довуд вобастааст).

Сафири мурғони хушилҳонаш аз ҳанҷараи довудӣ хабар дода ... *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАНҶИДАН** هنجیدن берун кашидан, баровардан.

Чунонки мурғи ҳаво парру бол бар ҳанҷад,
Ту бар халоик-бар парри мардумӣ бар ҳанҷ.
*Абӯшакури Балхӣ*

**ҲАНҶОР||ҲИНҶОР** هنجار роҳ, тариқ, қоида, андоза; роҳи рост, ҷода.

Ман он пири куҳансолам, ки дар кор
Ҷавонон аз ман омӯзанд ҳанҷор. *Убайди Зоконӣ*

Зи ҳанҷори дигар даромад ба Рум,
Фурӯ монд ганҷ андар он марзу бум. *Низомӣ*

**ҲАНҶОРҶӮ(Й)** هنجارجو(ی) ҷӯяндаи роҳ.

Камосаю дамсозу ҳанҷорҷӯй,
Сабукпой осондаву тезпӯй. *Асадӣ*

**ҲАПОК** هپاک *ниг.* **ҳабок.**

**ҲАР** I ||**ҲАРР** *а.* حر гармо, ҳарорат, тафс.

Вақти гармо буду тобон офтоб,
Андаке осуд шаҳ з-он ҳарру тоб. *Румӣ*

**ҲАР** II هر *ҷонишини таъинӣ* бо калимаҳои дигар, монанди кас, чиз, кор ва ғ. якҷоя кор фармуда мешавад, мас. 'ҳар кас', 'ҳар чиз', 'ҳар кор'.

Тавоно бувад ҳар кӣ доно бувад,
Зи дониш дили пир барно бувад. *Фирдавсӣ*

Аз ҳар гӯшае лашкари фитна ва ошӯб бо санг ва чӯб сар баровард. *«Фатҳнома»*

**ҲАРАБ** *а.* هرب гурехтан, гурез, фирор.

Ҳар кӣ бо ту ба ҷанг гашт дуҷор,
Бо зафар назди ӯ якест хараб. *Фаррухӣ*

**ҲАРАВӢ** هروی *ниг.* **ҳиравӣ.**

**ҲАРА́З** *а.* هرض беморӣ, нотавонӣ, харобӣ; табоҳӣ.

Боғи чун ҷаннат шавад дорулмараз,
Зарду резон барги ӯ андар ҳараз. *Румӣ*

**ҲАРАКАТ** *а.* حرکت 1. ҷунбиш, ҷунбидан.

Аз ҷунбиши ту дар ҳаракат буттаҳои хор,
Пайваста хурду резаи ман аз ту дар гумон. *Сайидо*

... Аз ҳаракати дасти он шахс рамида ӯро бар замин зад. *Аҳмади Дониш*

**ҳаракати лашкар** юриши лашкар, равонашавии лашкар; 2. рафтор, кирдор; *маҷ.* хулқ, феъл, хӯй.

Искандарро чашм бар он ду ғулом афтод, бар эшон гуфт: Ин чӣ ҳаракати нописандида буд, ки аз шумо ба зуҳур омад? «*Фатҳнома*»

3. кӯшиш, саъй, тараддуд; 4. аломате, ки дар хатти арабӣ барои нишон додани садонокии ҳарфҳо гузошта мешавад; ҳаракат се хел аст: забар, зер, пеш; ◇ **ҳаракати вазъӣ** ҳаракате, ки дар натиҷаи он вазъияти ҷисм тағьир меёбад; ҳаракати кураи Замин ба даври Офтоб; **ҳаракати даврӣ** ҳаракати ҷисмҳои фалакӣ дар гирди меҳвари худ; **ҳаракати мазбӯҳ** а) охирин талоше, ки ҳайвон дар вақти буридани сараш нишон медиҳад; б) ҷунбиш ва рафтори андаку бефоида, саъй ва кӯшиши бенатиҷа.

[Лашкариён] даст аз ҷон шуста бо сипоҳи Ҳиндустон ҳаракати мазбӯҳе намуда аксар ба қатл расиданд. «*Таърихи Фаришта*»

**ҲАРАҚОТ** *а.* حرکات *ҷ.* ҳаракат.

Ту дар об агар бибинӣ, ҳаракоти хештанро
Ба забони худ бигӯӣ, ки ба ҳусн беназирам. (1) *Саъдӣ*

Ба дусад адаб бар он дар, чу хитоб баргузаштӣ,
Ҳаракоти номуносиб зи чӣ рӯ бувад саборо? (2) *Камоли Хуҷандӣ*

**ҳаракоту саканот** *кинояаз* рафтору атвор, амалу кирдорҳо.

Худро маломат воҷиб донад бар ҳаракоту саканоти нописандида. *Авфӣ*

**ҲАРАМ** I *а.* حرم 1. манъ кардашуда, ҷое, ки даромадан ба он ва кардани баъзе корҳо дар он ҷо манъ бошад; ҷои муқаддас, зиёратгоҳ.

Чашм ҳамегӯяд аз ҳарому ҳарам,
Баста ҳамедор, зинҳор, маро. *Носири Хисрав*

Даргоҳи ту ҳарам шуду ҳастанд дар тавоф,
Чун ҳоҷиён ба гирди ҳарам моҳу офтоб. *Муиззӣ*

Аз тавофи Каъбаву дайру ҳарам моро чӣ ҳазз?
Масҷиду меҳроби ман ғайр аз сари кӯи ту нест. *Туғрал*

2. гирдогирди хона, хонаи касе ва атрофи он, ки аз тааррузи дигарон дар паноҳ бошад; паноҳгоҳ.

Зи бадхоҳ эмин шавад в-аз ситам,
Чу аз чанги юз оҳу андар ҳарам. *Асадӣ*

Гӯё ҳарами кӯи ту Каъбаст, дар он ҷо
Ҳарчанд равам, ҷуз дару девор набинам. *Ҳилолӣ*

3. гирдогирд ва иҳотаи хонаи Каъба дар Макка, ки дар он ҷо қатли ҷинояткорон ва куштани ҳайвонот ҳаром аст.

Абдулқодири Гелониро диданд дар ҳарами Каъба. *Саъдӣ*

4. ҳавлии дарун, сарои подшоҳон ва ашрофу боён; ҳарамсаро.

Маёед дигар бурун аз ҳарам,
Мабодо ки ояд сухан бешу кам. *Фирдавсӣ*

Ҳам дар ҳарами ӯ ҳар яке хотуни бузурге буданд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

5. зан, аёл, ҳамсар; каниз.

Ҳарами Мусо ҳарчанд саъй кард ва оҳану сангро бар ҳам зад, аз оташ асаре зоҳир нашуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҲАРАМ** II *а.* هرم заъфу нотавонӣ; пирӣ.

Гар ӯро ҳарам дасти хизмат бибаст,
Туро бар карам ҳамчунон даст ҳаст. *Саъдӣ*

**ҲАРАМ** III *а.* هرم 1. *мат.* ҷисми асосаш сергӯшае, ки ҳар як зилъаш мусалласшакли нӯгтез буда, онҳо дар қулла ба ҳам пайвастаанд; пирамида; 2. *таър.* мақбараи азиму сангини фиръавнҳои Мисри Қадим.

**ҲАРАМГОҲ** حرم گاه ҷои ҳарам, ҳарамхона.

Ғунчаро сандуқ мечинад ба тоқи шохсор,
Гул ҳарамгоҳи арӯси ҳуснро ганҷина аст. *Туғро*

**ҲАРАМНИШИН** حرم‌نشین парданишин, дар пинҳонӣ буда.

Ашки ҳарамнишини ниҳонхонаи маро
З-он сӯи ҳафт парда ба бозор мекашӣ. *Ҳофиз*

**ҲАРАМСАРО(Й)** حرمسرا(ی) хонаи шахсӣ, хонаи маҳфуз аз номаҳрам.

Лайлӣ ба ҳарамсарои худ рафт,
Қайси ҳунарӣ бо ҷои худ рафт. *Ҳилолӣ*

Он аст, ки ғавҳаре насуфта
Дорам ба ҳарамсаро нуҳуфта. *Шоҳин*

**ҲАРАҶ** *а.* حرج 1. тангӣ, сахтӣ, гирифторӣ; 2. хирагии чашм.

Гуфт, эй нури ҳаққу дафъи ҳараҷ,
Маънии «ас-сабру мифтоҳ-улфараҷ» ... *Румӣ*

**ҲАРБ** *а.* حرب ҷанг, корзор, разм, набард.

Нест зи баҳри ту бо сипоҳи ҳаво
Кор магар ҳарбу корзор маро. *Носири Хисрав*

Дар роҳ фариқайнро иттифоқи мулоқот афтода ҳарбе саъб рӯй дод. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҲАРБА** *а.* حربه асбоби ҷанг, аслиҳа; найзаи кӯтоҳ.

Ваҳшӣ ҳарбае ба сӯи ӯ бияндохт ва бар зиҳори Ҳамза фурӯ шуд. «*Таърихи Табарӣ*»

Ҳар кадом ҳарба дар даст доштанд. «*Чор дарвеш*»

Мебош чу хор ҳарба бар дӯш,
То ғунчаи гул кунӣ дар оғӯш. *Низомӣ*

**ҲАРВОНА** هروانه 1. ҷазо, шиканҷа, уқубат; 2. *маҷ.* касалхона, дорушшифо; девонахона.

Ҳаст девона, ҳукм кун, шоҳо,
То барандаш ба сӯи ҳарвона. *Шамси Фахрӣ*

**ҲАРВОНАГОҲ‖ҲАРВОНАГАҲ** هروانه گاه ‖ هروانه گه ҷои шиканҷа, ҷои ҷазодиҳӣ.

Бифармуд, к-инро ба ҳарвонагаҳ
Баранду кунандаш ҳамон ҷо табаҳ. *Хисравонӣ*

**ҲАРГИЗ** هرگز ҳеҷ гоҳ, ҳеҷ вақт, асло, абадо (дар ҷумлаи инкорӣ).

Чӣ гуфт андар ин мӯбади пешрав,
Ки ҳаргиз нагардад куҳангашта нав. *Фирдавсӣ*

Бо он ки набошӣ нафасе ҷуз ба хилофам,
Ҳаргиз нафасе ҷуз ба ризои ту мабодам. *Анварӣ*

Ҳаргиз намирад он ки дилаш зинда шуд ба ишқ,
Сабт аст бар ҷаридаи олам давоми мо. *Ҳофиз*

**ҲАРДАРӢ** هردری касе, ки бе даъват ба ҳама ҷо меравад.

Шайх ... ҳар муридеро, ки қабул мекард, мегуфт: Ҳардарӣ ва сарсарӣ набояд буд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲАРЗА** هرزه беҳуда, сафсата.

Мавсими айш аст, ғанимат шумор,
Ҳарза мадеҳ умру ҷавонӣ *ба бод. Убайди Зоконӣ*
Лутф кун, з-ин ҳарзаҳо бар мо мабанд,
Рост гӯям, бар бурутонат маханд. *Низорӣ*

**ҲАРЗААМАЛ** هرزه‌عمل касе, ки кори беҳуда ва бефоида мекунад; он кӣ орзуи маҳол мепарварад; хаёлпараст.

Номурда ғами субҳи қиёмат, чӣ балоест?
Эй ҳарзаамал, пештар аз пеш матоз! *Бедил*

**ҲАРЗАГАРД** هرزه‌گرد оворагард, бекорхӯҷа.

В-агар на ҳарзагардеро чӣ қувват,
Ки ин санъат тавонад кард пайдо. *Исмат*

Ва гӯянд, ки фалон ... ҳарзагард ва коҳил ва ҷоҳил аст. *Аҳмади Дониш*

**ҲАРЗАГӮ(Й)** هرزه‌گو(ی) сафсатагӯй, беҳудагӯй, лаққӣ, сергап, ёвагӯ.

Навои булбулат, эй гул, куҷо писанд афтад,
Ки гӯшу хуш ба мурғони ҳарзагӯ дорӣ? *Ҳофиз*
Дар даҳони мардуми ғофил забони ҳарзагӯй,
Ҷуғзи беболест, афтодаст дар вайронае. *Сайидо*

**ҲАРЗАДАРО(Й)** هرزه‌درا(ی) ҳарзагӯй, беҳудагӯй; лаққӣ, ёвагӯй.

Ду сафеҳе забон ба ҳарзакушой,
Ба таассуб шуданд ҳарзадарой. *Ҷомӣ*

**ҲАРЗАКОР** هرزه‌کار беҳудакор, бекора, бемаънӣ.

Қалам бифкан, ки дастат раъшадор аст,
Варақ бардар, ки фикрат ҳарзакор аст. *Ҷомӣ*

**ҲАРЗАТАЛОШӢ** هرزه‌تلاشی кӯшиш ва ҳаракати беҳуда.

Шӯрборо нарасад даъвии ошӣ кардан,
Қичириро насазад ҳарзаталошӣ кардан. *Савдо*

**ҲАРЗАТОЗ** هرزه‌تاز беҳудагард, беҳуда шитобкунанда.

Нигаҳи ҳарзатози дуду ғубор
Мижаҳоро ба ҳам занад ночор. *Бедил*

**ҲАРИМ** *а.* حریم *ниг.* **ҳарам** I 2.

Ҷуз ҳарими дари арбоби муҳаббат, Савдо,
Асари файзу каромат зи даре дидӣ? — не! *Савдо*

**харими ҳарам** гирдогирди ҳарам.

**ҲАРИМАН** هریمن *ниг.* **аҳриман.**

**ҲАРИР** I *а.* حریر абрешим, шоҳӣ, матои абрешимӣ.

Фӯтае дидам аз суфи гӯспанд ва ба шакл, пиндоштӣ, ҳарир аст. *Носири Хисрав*
Бӯрьёбоф агарчи бофандаст,
Набарандаш ба коргоҳи ҳарир. *Саъдӣ*

**ҲАРИР** II هریر нолаи саг, фарьёди саг, махсусан аз сармо.

**ҲАРИРБАР** حریربر мулоимсина, нармоғӯш.

Сарв асту бут нигори ман, он моҳи ҷонвар,
Гар сарв сангдил буваду бут ҳарирбар. *Унсурӣ*

**ҲАРИРИН** حریرین абрешимин.

Чу пӯсида дидаш ҳаририн кафан,
Ба фикрат чунин гуфт бо хештан. *Саъдӣ*

**ҲАРИРӢ** حریری **1.** мансуб ба ҳарир.

Бияндозад аз тан ҳарирӣ либос,
Кунад тавқи гардан зи пашмин палос. *Ҷомӣ*

**2.** ҳарирфурӯш, касе ки матои абрешимин мефурӯшад.

**ҲАРИС** *а.* حریص аз ҳад афзун талабкунанда, тамаъкор, озманд, гурусначашм.

Ҳарис бо ҷаҳоне гурисна аст ва қонеъ ба ноне сер.
*Саъдӣ*

...Чунон бар мулк ҳарис буд, ки писари худро ба сабаби мамлакат бикушт. *«Анвори Суҳайлӣ»*
Нагардад чун ҳарисон чашми гирдоб аз тараддуд пур,
Ба ҷуз саргаштагӣ ин қавмро ҳосил намебошад.
*Сайидо*

**ҳарису моил** озманд.

Ба биринҷ ҳамчу нон шуд дили мо ҳарису моил,
Ки ба шӯрбофурӯшони ҷаҳон фароғ доранд.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ҲАРИСА** *а.* هریسه оше, ки аз гандуми кӯфта, гӯшт ва равған тайёр карда мешавад, ҳалим.

Чун ҳариса лаҳму гандум арқ ҳам
Ҳеҷ сабқе не дар эшон, фарқ ҳам. *Румӣ*

**ҲАРИФ** *а.* حریف **1.** ҳамкор, ҳамкасб, ҳампеша.

Ба ёди ҳарифони ғурбатгирой,
Қ-аз эшон набинам якеро ба ҷой. *Низомӣ*

**2.** ёр, ҳамсӯҳбат, ҳамнишин.

Ҳарифон — надимони ширинсухан,
Надимон — ҳарифони симинбадан. *Хоҷу*

**3.** рақиб; тарафи муқобили касе дар ҷанг ва бозӣ ё мусобиқа.

Зи шоҳони гетӣ дар ин ғори жарф
Қиро буд чун ман ҳарифе шигарф. *Низомӣ*
Рӯзу шаб ин ҷо ба қимор-андарам,
Ҳаст ҳарифам фалаки лоҷвард. *Масъуди Саъд*

**ҲАРИФОНА** حریفانه дӯстона, рафиқона.

Фасли гул рафту ҳарифона шаробе назадам,
Бар лаби ташнаи дил қатраи обе назадам. *Махфӣ*

**ҲАРИҚ** *а.* حریق оташсӯзӣ, сӯхтор, забонаи оташ; сӯзон.

В-агар на чандон балою меҳнат насиби Исмат шуд аз рафиқон,
Ки ҳам зи ёрам ҳариқи нору ҳам аз бародар ҷигар пурозар. *Исмат*

**ҲАРКОРА** I هرکاره **1.** устои ҳамакора, касе, ки ҳама корҳоро мекунад ва аз ӯҳдаи он мебарояд; **2.** қосид, пайк; номабар.

Дили ошиқ хабар аз ҳолати маъшуқ диҳад,
Кишвари ишқ ба ҳаркора набошад мӯҳтоҷ.*

**ҲАРКОРА** II هرکاره дег.

Биёмад зан аз хона бо шӯй гуфт,
Ки ҳаркораву оташ ор аз ниҳуфт. *Фирдавсӣ*

**ҲАРОВУЛ** *м.* هراول қисми пешгарди лашкар, муқаддиматулҷайш.

Ҳиндол-мирзо ва Ҳоҷимуҳаммад-султон ҳаровули эшонро шикаст доданд. «*Таърихи Фаришта*»

**ҲАРОИНА** هرآینه албатта, ҳатман; ноилоҷ, ночор; дар ҳар ҳол.

Бо дарафш ар тапонча хоҳӣ зад,
Боз гардад ба ту ҳароина бад. *Унсурӣ*

Шоҳзода ба забон даромаду гуфт: Ин тӯтӣ агар дар макони худ забони зиёнкорро нигоҳ медошт, ҳароина дар банд намеафтод, ки гуфтаанд: «Забони сурх сари сабз медиҳад бар бод». «*Ҷомеъ-ут-тамсил*»

**ҲАРОМ** *а.* حرام манъ кардашуда, нораво, ношоиста, ғайри қонунӣ (аз рӯи шариат); *муқобили* **ҳалол.**

Ало, то ба ғафлат нахобӣ, ки навм
Ҳаром аст бар чашми солори қавм. *Саъдӣ*

Омадӣ, ҷону дилу дида нисорат бодо,
Чун будӣ мӯниси ҷон, хоб ҳаром аст имшаб. *Махфӣ*

**ҲАРОМЗОДА** حرامزاده **1.** бачае, ки аз ғайри никоҳи шаръӣ зоида шуда бошад.

Ашки риёи зоҳидон рехт ба хонаи худо,
Қаҳба ба масҷид афганад тифли ҳаромзодаро.*

**2.** ҳилагар, фиребгар, қаллоб.

Гуфт: — Чи ҳаромзода қавманд, сагро кушода ва сангро баста[анд]. *Саъдӣ*

**ҲАРОМНАМАК** حرامنمک кӯрнамак, носипос.

Султони доругир аз шунидани сухани ... ҳаромнамакон дарошуфта, филфавр аз сари ғазаб рокиби маркаби зафарлагом гардид. «*Шаҳномаи Фарғона*»

**ҲАРОМХОР||ҲАРОМХӮР** حرامخوار||حرامخور касе, ки ризқу рӯзиаш аз ҷои нораво бошад.

Ошиқ, ки ғами ту хӯрд, он гоҳ
Шодӣ талабад, ҳаромхор аст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАРОМӢ** حرامی дузд, роҳзан, ғоратгар, яғмогар.

Ҳукамо гуфтаанд: Чаҳор кас аз чаҳор кас ба ҷон биранҷанд: ҳаромӣ аз султон, дузд аз посбон ва фосиқ аз ғаммоз ва руспӣ аз мӯҳтасиб. *Саъдӣ*

Дар замони ӯ фитна сокин ва туруқ аз дузду ҳаромӣ амин буд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҲАРОРА||ҲАРОРАТ** *а.* حراره||حرارت гармӣ, тоб, тафс.

Ҳарорате аз таъсири гардиши фалак пайдо шуд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

Бознишон ҳароратам з-оби ду дидаву бибин
Набзи маро, ки медиҳад ҳеҷ зи зиндагӣ нишон. *Ҳофиз*

**ҳарорати ғаризӣ** гармии табиии бадан.

**ҲАРОС** هراس тарс, ваҳшат, бим.

Аз он ҳайбаташ дар дил омад ҳарос,
Ки зиракманиш буду зиракшинос. *Низомӣ*

Дар он ҳаволӣ шере буд ... ва ҳаргиз гов надида буд ... чун бонги Шатраба ба гӯши ӯ расид, ҳаросе ва ҳайбате бад-ӯ роҳ ёфт. «*Калила ва Димна*»

**ҲАРОСИДАН** هراسیدن тарсидан, бим доштан, ба воҳима афтодан.

Гуфто: Зи касе намеҳаросем,
Чун худ зи худӣ намешиносем. *Ҳилолӣ*

**ҲАРОСОН** هراسان тарсон, дар тарс афтода, тарсида.

Зи бас аз гардиши гардуни дунҳиммат ҳаросонам,
Дилам чун акси оина даруни сина меларзад. *Махфӣ*

**ҳаросон кардан** тарсондан, ба воҳима андохтан.

Чунин ранҷи душвор осон кунем,
Беҳ ояд, ки ҷонро ҳаросон кунем. *Фирдавсӣ*

Бигӯю зи ман роз пинҳон макун,
Сиголиш зи ҳар бад ҳаросон макун. *Савдо*

**ҳаросон шудан** ба воҳима афтодан, тарсидан.

Мушкиле нест, ки осон нашавад,
Мард бояд, ки ҳаросон нашавад.*

**ҲАРОШ** هراش қай, истифроғ.

Аз чӣ тавба накунад хоҷа, ки ҳар ҷо ки бувад,
Қадаҳе май бихӯрад, рост кунад зуд ҳарош. «*Луғати фурс*»

**ҲАРР** *а.* حر *ниг.* ҳар I.

**ҲАРРИН** هرین овози муҳиб, наъра, садо, хурӯш.

Зи ҳаррини ҳамла, зи ҳаррои теғ
Шуда об хун дар дили тундмеғ. *Низомӣ*

**ҲАРРО** I *а.* هرا абзору анҷоми заркӯб ва нуқракӯби асп, монанди синабанд, лаҷом ва ғ.

Туро амон зи амал беҳ, ки аспи ҷангиро
Ба рӯзи маъракa баргустувон беҳ аз ҳарро. *Хоқонӣ*

Таковар даҳ аспи мурассаъфисор
Ҳама зери ҳаррои гавҳарнигор. *Низомӣ*

**ҲАРРО** II هرا овози муҳиб, бонги даҳшатнок.

На овои мурғу на ҳаррои дад,
Замона забон баста аз неку бад. *Фирдавсӣ*

**ҲАРРОС** *а.* حراث деҳқон, кашоварз, барзгар; ◇ **ҳарроси рӯзгор** *киноя аз* худо.

Тухм аз лутф дар замини камол
Чун ту ҳарроси рӯзгор накишт. *Анварӣ*

**ҲАРРОФ** *а.* حراف гапзан, теззабон.

Бедил, имрӯз хомаи ҳарроф
Мунҳариф буд аз хати инсоф. *Бедил*

**ҲАРРОҚ** *а.* حراق **1.** оташдиҳанда, он кӣ оташ афрӯзад; сӯзонанда, сӯзон; **2.** оташгиранда, сӯхташаванда.

Давид дар дилу ҷисми аду маҳобати ту,
Чунон ки оташи сӯзанда дар дили ҳарроқ. *Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАРРОҚА** *а.* حراقه **1.** олати оташзанӣ, оташзананда; **2.** киштие, ки аз он бар душман нафти сӯзон ва моддаҳои оташин меандохтаанд.

Дилаш ҳарроқа дар оташзанӣ дошт,
В-аз он оташ сари дудафгане дошт. *Низомӣ*

**ҲАРС** I *а.* حرث зироат, замникорӣ, деҳқонӣ, киштукор.

Аҳли харс ва заръ мутафарриқ гаштанд.
*«Таърихи Яминӣ»*

Бархезад аз замона ба якбор ҳарсу насл,
Гар дафъи фитнаро набувад теғи ту замон.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАРС** II *а.* حرس нигаҳбонӣ, нигаҳбонӣ кардан.

**ҲАРУН** *а.* حرون **1.** саркаш, ноором.

Ҳар ки бо болиғон забун гардад,
Чун ба тифлон расад, ҳарун гардад. *Низомӣ*

**2.** аспи саркаш, нофармон.

Накӯхӯён сафеҳонро забунанд,
Ки инон роҳвор, онон ҳарунанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАРУР** *а.* حرور боди гарм; гармсер, шахҷилав.

Ёд дорам, ки дар айёми ҷавонӣ гузар доштам ба кӯе ва назар бо моҳрӯе, дар тамузе, ки ҳаруураш даҳон биҷӯшонидӣ. *Саъдӣ*

**ҲАРФ** *а.* حرف **1.** аломат барои ифодаи овозҳо дар алифбо.

Чӣ нуқсон зи як мурғ дар хирмане,
Чӣ бешӣ зи як ҳарф дар дафтаре. *Манучеҳрӣ*

**2.** сухан, калима, гап; ҳикмат.

Ба ҷиҳати иброми он ҷамоат ҳарфе чанд бинависанд. *Авфӣ*

То кай ба саманд медиҳӣ дав,
К-он ҳарфи Низомӣ асту Хисрав? *Шоҳин*

Ба дилҳои пур аз хун ҳарфи он зулфи дуто бикшо,
Сари ин нофаро пеши ғазолони Хито бикшо. *Соиб*

**3.** *грам.* ҳиссаи номустақили нутқ; ◇ **ҳарфи баланд** а) сухани пурмаъно, пурмазмун ва бадеъ; б) гапи сахт, ҳарфи танбеҳдиҳанда; гапи тунду тез; **ҳарфи гулӯсӯз** сухани тунду талх.

Ханҷарат ҳарфи гулӯсӯз зи ҷавҳар дорад,
Ҳаст дар сарзаниши хасм забонаш гӯё.
*Саиди Ашраф*

**ҳарфи масруқ** ҳарфе, ки навишта шаваду хонда нашавад, чунончи дар алифбои арабӣ: خواب (хвоб—хоб), خواهر (хвоҳар—хоҳар); **ҳарфи мағздор** сухани дақиқ, гапи ҷондор.

Саъй кун, то аз ту монад ҳарфҳои мағздор,
Дертар пӯсида мегардад зи аъзо устухон.
*Шафеи Асар*

**ҳарфи паҳлудор** сухане, ки ба таври киноя гуфта мешавад.

Нафас ба ҳар тарафе ништаре фурӯ бурдаст
Ба синаҳои ҳасудон чу ҳарфи паҳлудор. *Зуҳурӣ*

**ҳарфи сангин** *киноя аз* сухани дағал, гапи сахт.

Чанд бояд шуд зи ғафлат маркази ташнеи халқ,
Ҳарфи сангин то ба кай чун гӯши кар бардоштан.
*Бедил*

**ҳарфи таҳдор** ҳарфи маъқул, сухани бомазмун.

Ба даст овардам аз нақши нигини хотам ин маънӣ,
Ки дар дил ҷо кунад, бе ҳарф, ҳар ҳарфе, ки таҳ дорад. *Мӯҳсини Таъсир*

**ҳарфи қолибӣ** сухани забонзадшуда, сухане, ки гӯянда аз дигарон шунида ба маънояш пай набурда гӯяд.

Аз ду ҳарфи қолибӣ, к-аз дигарон омӯхтаст,
Даъвии гуфтор бар тӯтӣ мусаллам кай шавад?!
*Соиб*

**ҳарфи ҷавҳардор** сухани обдору нағзу барҷаста.

Дархури беҷавҳарон гавҳар ба бозор оварам,
Ҳарфи ҷавҳардор аз теғи забон дорам дареғ. *Соиб*

**ҳарф ба ҳарф** нуқта ба нуқта; айнан, таҳтуллафз; сар то по.

Зан зане буд кордони шигарф,
Он варақ бозхонд ҳарф ба ҳарф. *Низомӣ*

**ҳарф кушодан** гап сар кардан, ба гапзанӣ сар кардан; **ҳарф аз даҳан кашидан** (ё **гирифтан**) а) гап гирифтан аз касе.

Хуш он ки хастадилон май зи ҷоми жарф кашанд,
Чу нуқта аз даҳани танги ёр ҳарф кашанд. *Салим*

б) гапи касеро тамом нокарда буридан.

Магир аз даҳани халқ ҳарфро, зинҳор,
Ба осьё чу шудӣ, пос дор навбатро. *Соиб*

**ҳарф ба ҳадди хеш задан** ба андозаи худ сухан гуфтан, аз ҳадди худ нагузаштан.

Ҳадди Вахшӣ нест лофи ишқи он султони ҳусн,
Ҳарф бояд зад ба ҳадди хештан дарвешро. *Ваҳшӣ*

**ҳарф дар қафо задан** ғайбат кардан, дар ғайби касе сухани бад гуфтан; **ҳарф дуто шудан** бо ҳам мувофиқ наомадани қавлу амал.

Гуфтам: Ба ёди дарди ту умре ба сар барам,
Пуштам зи ғам дуто шуду ҳарфам дуто нашуд.
*Мухлиси Кошӣ*

**ҲАРФГИР** حرف گیر хурдагир, айбҷӯй, нуктагир.

Коғаз бидариданду қалам бишкастанд,
В-аз дасту забони ҳарфгирон растанд. *Саъдӣ*

**ҲАРФНИЮШ** حرف‌نیوش *гапшунав, гапдаро.*

**ҲАРФСАНҶ** حرف‌سنج касе, ки дар гуфтану навиштан диққат ва мулоҳиза кор мефармояд.

Муаллим, к-аз ин тахта шуд ҳарфсанҷ,
Наёмӯхт моро ҷуз аз ҳарфи ранҷ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАРФЧИН** حرف‌چین **1.** суханчин, ғайбатчӣ; **2.** хаттот, котиб.

Зи бас «хома» лесида он ҳарфчин,
Сияҳ карда дандони худ ҳамчу «шин». *Туғро*

**ҲАРФШИНОС** حرف‌شناس суханшинос, сухансанҷ, нуктафаҳм.

Ба даври ҳусни ту он ориф асту ҳарфшинос,
Ки лавҳи зӯҳд сутурду қаландарӣ омӯхт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАРФҶӮЙ** حرف‌جوی кунҷков, ҷӯяндаи маънии чизе; пурсон.

Суолаш ба ҷое шуд аз гуфтугӯй,
Ки аз аҳли ваҳдат бишуд ҳарфҷӯй. *Шодӣ*

**ҲАРЧАНД** هرچند ҳар қадар, агар чи, бо вуҷуди он ки, бо вуҷуди ин ки.

Эй дил, манеҳ аз миён бурун пой,
Ҳарчанд ки ёр бар канор аст. *Анварӣ*

Боз ой, ки боз ояд умри шудаи Ҳофиз,
Ҳарчанд ки н-ояд боз тире, ки бишуд аз шаст.
*Ҳофиз*

**ҲАРҚ** *а.* حرق сӯхтан, сӯзиш.

Ҳасуду душмани мулки туро бибурду бисӯхт,
Ба ғарку ҳарқ аз-он шуд диловар оташу об.
*Муиззӣ*

**ҲАРҚАТ** *а.* حرقت *ниг.* **ҳарқ.**

Гаҳ дар ӯ достони рӯзи фироқ,
Ҳарқати доғи шавқу сӯзи фироқ. *Ҷомӣ*

**ҲАРҲАФТ** هرهفت ҳафт хел зинати занон, ки иборат аз ҳино, усма, сурхӣ, сафедӣ, зарак, ғолия, сурма мебошад; ороиш.

Дӯш аз дарам даромад сармасту беқарор
Ҳамчун маҳи дуҳафтаву ҳарҳафт карда ёр. *Анварӣ*

Ҳамчу моҳи дуҳафта аз сари ноз
Карда ҳарҳафт аз он чи ёбад соз. *Низомӣ*

Ҳамон лаҳза, ки Хисравхон худро ҳамчун занон ҳарҳафт карда ва ороста аз дар даромад, султон ба забони ҳол гуфт ... *«Таърихи Фаришта»*

**ҲАРҶОӢ** هرجائی **1.** дар ҳар ҷо буда, он кӣ ҷои муайян надорад; ҳарзагард, овора; **2.** беқарор, бесубот дар ишқ, нопойдор.

Ё раб, ба кӣ битвон гуфт ин нукта, ки дар олам
Рухсора ба кас нанмуд он шоҳиди ҳарҷоӣ. *Ҳофиз*

Ман аз ин дар наравам, з-он ки ба ҷое нарасад
Ҳеҷ коре ба талаб ошиқи ҳарҷоиро.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАС(С)** *а.* حث ташвиқ, тарғиб, барангезиш.

Умаро ӯро бар таваҷҷӯҳи Ҳирот ҳас ва таҳрис намуданд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ҲАСАБ I** ||**ҲАСБ** *а.* حسب қадр, андоза, миқдор; **ба ҳасби ...** мувофиқи ..., аз рӯи ...

Пеш аз ин дар мамолик авзони зар ва бор ва газ ва паймона ва қафизу тағор мухталиф буд то ғоят, ки дар вилоят низ ба ҳасби навоҳӣ ихтилоф дошт.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**бар ҳасаби ...** мувофиқи ..., мутобиқи...

Нома набишта бидор, то ҷавобҳо бирасад, ки бар ҳасаби он кор кунӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Найли мурод бар ҳасаби фикру ҳиммат аст,
Аз шоҳ назри хайру зи тавфиқ ёварӣ. *Ҳофиз*

Шукри худо ки аз мадади бахти корсоз
Бар ҳасби орзу-ст ҳама кору бору дӯст. *Ҳофиз*

◇ **ҳасби воқеа** ҷараёни воқеа, равиши ҳодиса.

Яке аз мутааллиқони манаш бар ҳасби воқеа мутталеъ гардонид. *Саъдӣ*

**ҳасби ҳол** (*инчунин* **ҳасбулҳол**) баёни аҳвол, шарҳу тасвири аҳвол, чигунагии ҳол.

На шеър аст ин ки Ҷомӣ месарояд,
Гирифторони дилро ҳасби ҳолест. *Ҷомӣ*

**ҲАСАБ II** *а.* حسب шараф; бузургӣ, фазилат, шӯҳрат, бузургии мард аз рӯи насаб, мол ва ғ.

Насаб, гӯӣ, биёмезад зи Ҷамшед,
Ҳасаб пурсӣ, бихамдиллаҳ, чу хуршед. *Низомӣ*

Бар фазилати ту аз рӯи ҳасаб инкоре нест. *Авфӣ*

Гар надорад хурматам ҷоҳил, маро камтар нашуд
Сӯи доно, на насаб, на ҷоҳу қадру на ҳасаб.
*Носири Хисрав*

**ҲАСАД** *а.* حسد рашк, нотавонбинӣ; пешрафти касеро нахостан.

Ман паҳлуи ёр мекунам хоб,
Ту паҳлуи худ кун аз ҳасад об! *Шоҳин*

**ҳасад бурдан** рашк ва нотавонбинӣ кардан.

Бародаронаш ҳасад бурданд, заҳр дар таомаш карданд. *Саъдӣ*

**ҲАСАДВАР** حسدور касе, ки ҳасад меварзад, ҳасадкунанда, рашккунанда.

Яке он ҳасадвар ба ҳар кишваре,
Ки ранҷаш бувад роҳати дигаре. *Ҷомӣ*

**ҲАСАК I** *а.* حسک хорхасак; хор.

**ҲАСАК II** ||**ҲАСҚ** حسک панҷшоха, асбобе, ки бо он хирмани ғалларо бод медиҳанд, то коҳ аз дона ҷудо шавад.

**ҲАСАН** *а.* حسن **1.** соҳиби ҳусн, зебо, хуб, некӯ.

Аз суҳбати дӯсте биранҷам,
К-ахлоқи бадам ҳасан намояд. *Саъдӣ*

Камол, кӯш, ки илми назар зиёд кунӣ,
Чаро ки илм ҳасан гуфтаанду ҷаҳл — қабеҳ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** исми хоси мард; номи набераи калонии Муҳаммад.

Гуфт з-он фазле Ҳузайфа бо Ҳасан,
То бад-он шуд ваъзу тазкираш ҳасан. *Румӣ*

**ҲАСАРОТ** *а.* حسرات *ҷ.* **ҳасрат.**

Ба манҷаниқи азоб андарам, чу Иброҳим,
Ба оташи ҳасаротам фиканд хоҳандӣ. (1)
*Шаҳиди Балхӣ*

**ҲАСБ** *а.* حسب *ниг.* **ҳасаб I.**

**ҲАСБА** *а.* حصبة **1.** *тиб.* сурхак; **2.** бемории арақӣ, тиф.

Ҳасбаю кулинҷу молихульё,
Сактаю силлу ҷузому мошаро. *Румӣ*

**ҲАСБУЛҲОЛ** *а.* حسب‌الحال *ниг.* **ҳасаб I**||**ҳасб (ҳасби ҳол).**

**ҲАСИБ** *а.* حسیب **1.** ҳисобкунанда, ҳосиб; **2.** соҳиби ҳасаб, бузургвор, соҳиби фазилат.

Ҳарчанд навбаҳори ҷаҳон аст ба чашм хуб,
Дидори хоҷа хубтар он меҳтари ҳасиб. *Рудакӣ*

**ҲАСИН** *а.* حصین устувор, мустаҳкам; дастнорас.

... Ҳисори арк ... ҳасинтарини қилои он мамлакат буд ... *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАСИНА**||**ҲАСИНАТ** *а.* حصینه||حصینة *ниг.* **ҳасин.**

**ҲАСИР** *а.* حصیر бӯрьё.

Ҳасире бигустурду болин ниҳод,
Ба Баҳром-бар офарин кард ёд. *Фирдавсӣ*

Ҷавонеро дидам хубрӯй ва ҷомаҳои нав пӯшида ва бар ҳасири кӯҳна нишаста. *«Хористон»*

**ҲАСИС** *а.* حسیس **1.** ҳассос, ҳискунанда; **2.** садои нарму оҳиста, махсусан чарс-чурси оташ.

Аз камии ақл парвона(-и) ҳасис
Ёд н-орад з-оташу сӯзу ҳ а с и с. *Румӣ*

**ҲАСҚ** حسک *ниг.* **ҳасак II.**

**ҲАСМ** *а.* حسم буридан, қатъ кардан, бурриш, қатъ.

Маҳмуд ҷиҳати ҳасми моддаи фитнаи эшон рӯй ба Марв ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАСНО** *а.* حسنا зебо, зани хушрӯй.

Хона чун хулд асту ман чун Одамам, зеро маро
Ҳури гандумгуни ҳасно додӣ, аҳсант, эй малик!
*Хоқонӣ*

**ҲАСО||ҲАСОТ** *а.* حصا||حصاة сангреза, рег.

Пои нобино асо бошад, асо,
То наюфтад сарнагун ӯ бар ҳасо. *Румӣ*

**ҲАСОД||ҲИСОД** *а.* حصاد дарав, даравидан.

Ба абри марҳамату офтоби отифатат
Расид хӯшаи уммеди ман ба вақти ҳасод.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАСОДАТ** *а.* حسادت рашкбарӣ.

**ҲАСОНАТ||ҲИСОНАТ** *а.* حصانت мустаҳкамӣ, устуворӣ, пойдорӣ, истеҳком.

Дар вилояти Яман ҳисне чанд дар ғояти ҳасонат сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАСОТ** *а.* حصاة *ниг.* **ҳасо.**

**ҲАСОФАТ** *а.* حصافت устувории ақл ва рой.

Бад-ин китоб камоли хирад ва ҳасофати ӯ метавон шинохт. *«Калила ва Димна»*

**ҲАСР** *а.* حصر **1.** иҳота, муҳосира, гирди чизеро печонда гирифтан.

Аъдоширо набуд мадад илло азобу ҳаср,
Хуш бод он писар, ки падар бошад ончунон.
*Манучеҳрӣ*

**2.** ҳад, андоза, ҳисоб; ҳисоб кардан, андоза гирифтан; **ҳадду ҳаср** андоза, ҳадду андоза.

... Ва моли эшонро ҳадду ҳаср натавонист кард.
*Носири Хисрав*

**ҲАСРАТ** *а.* حسرت **1.** афсӯс, дареғ, пушаймонӣ; ғам, ғусса, андӯҳ.

Бирафту ҷаҳон дигареро супурд,
Ба ҷуз ҳасрат аз даҳр чизе набурд. *Фирдавсӣ*

Ҳасрат накунад кӯдакро суд ба пирӣ,
Ҳар гаҳ, ки ба хурдӣ бигурезад зи дабистон.
*Носири Хисрав*

Дар ба рӯи ханда мисли ғунчаи гул бастаем,
Ашки ҳасрат то равон бар рӯи одам дидаем.
*Махфӣ*

**2.** орзу, майл, хоҳиши сахт.

Ман тоқати нодидани рӯи ту надорам,
Мапсанд, ки дар ҳасрати дидор бимирам. *Ҳилолӣ*

**ҲАСРАТКАДА** حسرتکده **1.** ҷои ҳасрат, ғамхона.

Аз нолаи ошиқонаи ман
Ҳасраткадаест хонаи ман. *Файзӣ*

**2.** *маҷ.* дунё.

**ҲАСРАТПАРВАР** حسرتپرور он чӣ ки боиси ҳасрат мешавад, ҳасратовар; ҳасрат ба вуҷуд оваранда.

Баромад доғи ҳасратпарвари дард
Ба дасти орзу чун лолаи зард. *Мулҳам*

**ҲАСС** *а.* حث *ниг.* **ҳас(с).**

**ҲАССОД** I *а.* حساد ҳасадбаранда.

**ҲАССОД** II *а.* حصاد даравгар, даравкунанда.

**ҲАССОН** *а.* حسان **1.** бисьёр зебо; бисьёр хуб, бисьёр некӯ, бисьёр некӯкор; **2.** номи шоири маъруфи араб.

Яке шеъри ту шоиртар зи Ҳассон,
Яке лафзи ту комилтар зи Комил. *Манучеҳрӣ*

◇ **Ҳассони аҷам** лақаби Хоқонӣ.

Чун дид, ки дар сухан тамомам,
Ҳассони аҷам ниҳод номам. *Хоқонӣ*

**ҲАССОС** *а.* حساس зуд ҳискунанда, он ки қобилияти ҳис карданаш баланд аст.

**ҲАСТ** هست вуҷуд, мавҷуд; **ҳаст гаштан** (*ё* **шудан**) ба вуҷуд омадан; будан, вуҷуд доштан.

Ин ҳама кардем, давлат тира шуд,
Душмани шаҳ ҳаст гашту чира шуд. *Румӣ*

Лек шамсе, ки аз ӯ шуд ҳаст асир,
Набвадаш дар зеҳну дар хориҷ назир. *Румӣ*

**ҳаст кардан** ба вуҷуд овардан.

Сер омадам, эй худой, аз ҳастии хеш,
В-аз тангдиливу аз тиҳидастии хеш!
Аз ҳар нест ту ҳаст мекунӣ, берун ор
З-ин нестиям ба ҳурмати ҳастии хеш. *Хайём*

**ҳаст шудан** *ниг.* **ҳаст гаштан.**

**ҲАСТА** هسته *ниг.* **аста.**

**ҲАСТИСӮЗ** هستی‌سوز нобудкунанда, маҳвкунанда.

Ҳусни ин офтоби ҳастисӯз,
Ишқи он субҳи офтобафрӯз. *Ҷомӣ*

**ҲАСТУ** I هستو *ниг.* **ҳаста.**

**ҲАСТУ** II هستو қоил, эътирофкунанда, муқир.

Ба ҳастиш ҳасту шавӣ аз нахуст,
Агар хештанро шиносӣ дуруст. *Асадӣ*

**ҲАСТӢ** هستی зиндагӣ, зиндагонӣ, мавҷудият, вуҷуд.

Мо ошиқу ошуфтаву мастем имрӯз,
Дар кӯи бутон бодапарастем имрӯз.
Аз ҳастии хештан ба куллӣ раста,
Пайваста ба даргоҳи аластем имрӯз. *Хайём*

**ҲАСУД** *а.* حسود рашкбар, ҳасадкунанда, бадхоҳ, бадандеш.

Тавонам он ки наёзорам андаруни касе,
Ҳасудро чӣ кунам, к-ӯ зи худ ба ранҷ-дар аст.
*Саъдӣ*

Ҳамчу гул мерафт хандон сӯи ағьёри ҳасуд,
Ҷастам аз бетоқатӣ ҳамчун сипанд аз ҷои худ.
*Сайидо*

Агар ҳасуд набошад, ҷаҳон гулистон аст.
*Зарбулмасал*

**ҲАСУР** *а.* حصور **1.** касе, ки ба занон майли наздикӣ кардан надорад.

Ҳасур дар луғат шахсеро гӯянд, ки аз занон иҷтиноб намояд. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** марди хасис, бахил.

**ҲАСӢ** *а.* حصی *ниг.* **ҳасо.**

**ҲАТАБ** *а.* حطب ҳезум, чӯби сӯхтанӣ.

Ҳатаброагар теша бар пай зананд,
Дарахти барумандро кай зананд?! *Саъдӣ*

Луқмаи дӯзах аст зоҳиди хушк,
Қути оташ ба ҷуз ҳатаб набувад. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҲАТИМ** *а.* حطيم 1. ҳар чизи шикаста ва хурдшуда; рахнадор; 2. номи як қисми девори Каъба, миёни Рукн, Замзам ва Мақом.

Арсаи мулки ту аз амн чу атрофи ҳарам,
Хоки даргоҳи ту аз фахр чу аркони Ҳатим.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАТК** *а.* هتک пора кардан; парда даридан, бадному расво кардан касеро; **ҳатки номус** пардаи номуси касеро даронидан.

**ҲАТТАЛИМКОН** *а.* حتى الامكان ба қадри имкон.

Ва ҳатталимкон мӯҳтариз ва муҷтаниб бошад.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАТТОК** *а.* هتاک пардадар, бадзабон, касе, ки мардумро расво ва беобрӯ мекунад; бешарм.

**ҲАФАЗА** *а.* حفظه *ҷамъ* 1. *ҷ.* **ҳофиз**; 2. *д.* фариштаҳои нигоҳбон, фариштаҳое, ки гӯё дар тамоми умри одам корҳои неку бади ӯро (номаи аъмоли ӯро) менависанд.

Хазанаи курсӣ ва ҳафазаи лавҳ бад-ӯ намуданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАФАС I** *а.* حفص донаи меваи қизил, дӯлона.

**ҲАФАС II** *а.* حفص *ниг.* **ҳафс.**

**ҲАФВА||ҲАФВАТ** *а.* هفوه||هفوت хато, иштибоҳ, лағзиш.

Вақте аз шайх ... ҳафвае содир шуд, вайро ба он муохаза карданд. *«Нафаҳот-ул-унс»*

Сухан хор аз он аст, ҳафват азиз,
Ки набвад зи ҳафват суханро тамиз. *Шоҳин*

**ҲАФИД** *а.* حفيد набера.

**ҲАФИЗ** *а.* حفيظ нигаҳбон, нигаҳдор, ҳимоякунанда.

Дили ҳафизи ту девони ғайбро мушриф,
Кафи карими ту амволи ризқро омил.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАФИР||ҲАФИРА** *а.* حفير||حفيره 1. ҷои кандашуда, чуқурӣ, гавдол; гӯри кандашуда; 2. ҷои чуқури атрофаш иҳоташуда барои нигоҳ доштани гӯсфандон, қӯра.

Якеро дар хотир афтод, ки ... ғорро ҳафираи гӯсфандони худ созад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАФР** *а.* حفر ковиш, кандан, кофтан.

Хаёл мераваду қуфли маърифат сахт аст,
Насим мевазаду ҳафри кӯҳ душвор аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲАФС||ҲАФАС** *а.* حفص сабади чармин.

Ӯ ҳамехоҳад, к-аз ин нохуш ҳафас
Сад қафас бошад ба гирди ин қафас. *Румӣ*

**ҲАФТ** هفت 1. *шумораи миқдорӣ* адади 7 (٧); 2. *киноя аз* ҳафт сайёра.

Абар дуву даҳ ҳафт шуд кадхудой,
Гирифтанд ҳар як сазовор ҷой. *Фирдавсӣ*

◇ **Ҳафт Авранг** *нуҷ.* Ҳафтдодарон, Дуббі Акбар.

То бад-ин ҳафт фалак сайр кунад ҳафт ахтар,
Ҳамчунин ҳафт ба дидор бувад Ҳафт Авранг.
; *Фаррухӣ*

**ҳафт айвон** *киноя аз* ҳафт осмон; **ҳафт андом** ҳафт узви инсон: сар, сина, шикам, ду дасту ду по; *киноя аз* тамоми бадан.

... Чунон к-аз тоати ҳақ ҳафт андом
Ба вақти саҷда кардан хоксор аст.
*Абӯтолиби Калим*

**ҳафт ахтар** ҳафт сайёра.

Хишт зери сару бар тораки ҳафт ахтар пой,
Дасти қудрат нигару мансаби соҳибҷоҳӣ. *Ҳофиз*

**ҳафт аъзо** *ниг.* **ҳафт андом.**

Намозамро дурустӣ нест ҳарчанд,
Зи бори саҷда ҳафт аъзо шикаста.
*Абӯтолиби Калим*

**ҳафт ганҷ** (*ё* **ганҷина**) а) тилло, нуқра, қалъагӣ, сурб, оҳан, мис ва биринҷӣ; б) ҳафт хизонае ки доштани он расми подшоҳони Эрони қадим буд, монанди ҳафт ганҷи машҳури Хисрави Парвез; *муқ.* **ҳашт (ҳашт ганҷ).**

Дари ҳафт ганҷинаро боз кард,
Ба расми каён хилъате соз кард. *Низомӣ*

**ҳафт гунбад** а) ҳафт осмон; ҳафт табақаи осмон; б) ҳафт гунбади Баҳроми гӯр, ҳафт қасре ки гӯё Баҳром сохта буд; ҳафт манзар.

Ҳафт гунбад даруни он бора
Карда бар табъи ҳафт сайёра. *Низомӣ*

**ҳафт дарьё** ҳафт баҳре, ки ба ақидаи қадимиён хушкиро иҳота мекард: дарьёи Чин ё дарьёи Ахзар, дарьёи Уммон, дарьёи Қулзум ё дарьёи Аҳмар, дарьёи Барбар, Уқьёнус, Баҳри Рум ё Баҳри Миёназамин, дарьёи Сиёҳ; *киноя аз* осмону замин, олам; **ҳафт иқлим** *киноя аз* тамоми дуньё, рубъи маскун, аз рӯи ақидаи олимони ҷуғрофияшиноси қадим замин ба ҳафт минтақа тақсим шуда, ҳар кадом ба яке аз ҳафт ситора мансуб шумурда мешуд, мас. Ҳиндустон ба Зуҳал, Чин ба Муштарӣ, Туркистон ба Миррих, Хуросон ба Шамс, Мовароуннаҳр ба Зӯҳра, Рум ба Аторуд, Балх ба Қамар; **ҳафт кишвар** *ниг.* **ҳафт иқлим.**

Ҳафт кишвар намекунанд имрӯз
Бе мақолоти Саъдӣ анҷумане. *Саъдӣ*

**ҳафт майдон** аз рӯи ақидаи ситорашиносони қадим ҳафт табақаи осмон; **ҳафт миллат** *д.* ҳафтоду ду миллат, яъне мазҳаб, ҳафтоду ду дин, ки гӯё дар рӯи замин мавҷуд будааст.

Китоби ҳафт миллат гар бихонад одамӣ, омист,
Нахонад то зи ҷузви одамийят достонеро. *Назирӣ*

**ҳафт осиё** *киноя аз* ҳафт осмон, ҳафт фалак.

Қиам ману чӣ бувад ризқи ҳамчу ман мӯре,
Ки бори хотири ин ҳафт осиё шудаам. *Соиб*

**ҳафт паргор** *киноя аз* ҳафт осмон.

Ҷуз ин маркази ҳафт паргор нест,
Ҷуз ин ҳафт паргор пуркор нест. *Ҳофиз*

**ҳафт роҳ** ҳафт пардаи чашм (мултаҳама, қарния, инабия, анкабутия, шабакия, машима, сулбия).

Ашки ҳарамнишини ниҳонхонаи маро
Аз сӯи ҳафт роҳ ба бозор мекашӣ. *Ҳофиз*

**ҳафт руқъаи адкан** ҳафт иқлим; дуньё.

Аз ҷаври ҳафт пардаи азрақ ба ашки лаъл
Тӯфон ба ҳафт руқъаи адкан дароварам. *Хоқонӣ*

**ҳафт фалак** *нуҷ.* ҳафт табақаи осмон, ки ҳар кадоми

он мадори яке аз ҳафт сайёра будааст: фалаки Қамар (Моҳ), фалаки Уторид (Тир), фалаки Зӯҳра (Ноҳид), фалаки Шамс (Офтоб), фалаки Миррих (Баҳром), фалаки Муштарӣ (Бирҷис) ва фалаки Зуҳал (Кайвон); **ҳафт ҳаданги чорбеҳӣ** *киноя аз* дунъё.

Қ-ин ҳафт ҳаданги чорбеҳӣ,
В-ин нӯҳ сипари ҳазормеҳӣ... *Низомӣ*

**ҳафт қалам** ҳафт навъи хатти арабӣ: сулс, муҳаққиқ, тавқеъ, райҳон, риқоъ, насх, таълиқ; **ҳафт ҳаҷлаи нур** *ниг.* **ҳафт роҳ; ҳафту чаҳор** (*ё* **чор**) ҳафт қабати осмон ва чор унсур; *киноя аз* осмону замин, олам.

Эй он ки дар зери чаҳору ҳафтӣ,
В-аз ҳафту чаҳор доим андар тафтӣ.
Ғам хӯр доим, ки дар раҳи огафтӣ
Ин моя надонӣ: чу рафтӣ-рафтӣ. *Хайём*

**«Ҳафт қулзум»** номи луғати машҳури тафсирии форсу тоҷик, ки аз тарафи Ғозиуддин Ҳайдар дар соли 1815 таълиф ёфтааст.

**ҲАФТА** هفته ҳафт рӯз, чорьяки моҳи қамарӣ.

Ба ду ҳафта гардад тамому дуруст,
Бад-ин боз гардад, ки буд аз нахуст. *Фирдавсӣ*

**ҲАФТДОДАРОН** هفت‌دادران *нуҷ.* Дубби Акбар, ҳафт ситорае, ки ба шакли хирс тасаввур карда мешавад.

**ҲАФТРАНГ** هفت‌رنگ 1. гуногунранг, алвон, рангоранг, мунаққаш.

Пардаи ҳафтранги дар бигзор
Ту, ки дар хона бӯрьё дорӣ. *Саъдӣ*

2. як навъ гул, ки ҳафт ранг дорад.

Ҳазорон сифат гул дамида зи санг,
Зи садбаргу дурӯй в-аз ҳафтранг. *Асадӣ*

3. ҳафт ранги гуногун, ки ба ҳафт сайёра нисбат дода мешавад: сиёҳ ба Зуҳал, ҷигарӣ ба Муштарӣ, сурх ба Миррих, зард ба Офтоб, сафед ба Зӯҳра, кабуд ба Уторид (Аторуд), сабз ба Моҳ.

**ҲАФТХОН** هفتخوان 1.: **ҳафтхони Исфандиёр** дар «Шоҳнома» ҳафт саргузашти Исфандиёр, ки барои наҷот додани хоҳараш аз асорати Арҷосб ном подшоҳи Турон дар роҳи қалъаи Рӯиндиж ҳафт монеаи хавфнокро дафъ карда буд.

Ё магар Исфандиёрам, к-он арусонро ҳама,
Аз дижи Рӯин ба саҳни ҳафтхон овардаам. *Хоқонӣ*

**ҳафтхони Рустам** дар «Шоҳнома» ҳафт саргузашти Рустам, ки барои халос кардани Ковус аз асорати девҳо дар Мозандарон ҳафт рӯз роҳ тай намуда, дар ҳар манзил таҳлукаеро дафъ кард; 2. *маҷ.* кори душвору хавфнок; 3. номи оҳанги мусиқӣ.

**ҲАФТҶӮШ** هفت‌جوش металли сахте, ки аз омехтаи ҳафт фулуз ҳосил шудааст.

Лагадкӯбаи гурзаи ҳафтҷӯш
Бароварда аз гови гардун хурӯш. *Низомӣ*

**ҲАҶ** هج *ниг.* ҳаҷ II.

**ҲАШАМ** *а.* حشم хизматгорон, навкарон, чокарони подшоҳӣ, давлатмандон, хоҷагон.

Фаровон буд ӯро сипоҳу ҳашам,
Надидӣ ба аҳдаш чу худ мӯҳташам. *Шодӣ*

Аз ... бисьёрии ҳашам касеро аз худ бузургтар тасаввур накардӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАШАМАТ** *а.* حشمت 1. *ниг.* ҳашам; 2. *ниг.* ҳишмат 1, 2.

**ҲАШАР** *а.* حشر гурӯҳ, издиҳом, анбӯҳ; ҷамоат; анҷуман.

Маъзолик ҳашари бекарон ҷамъ оварда ба ҷанги эшон озим гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Пас сиёҳӣ андаке бе ин нафар
Беҳ ки бо аҳли нифоқ ояд ҳашар. *Румӣ*

**ҲАШАРА||ҲАШАРАТ** *а.* حشره||حشرة ҷонварҳои хурд аз қабили мӯрча, малах, магас, занбӯру каждум ва ғ.

**ҲАШАРОТ** *а.* حشرات ҷ. **ҳашара||ҳашарат.**

Дар хазоини мулуки Ҳинд китобест, ки аз забони мурғон ва баҳоим ва вуҳуш ва сибоъ ва ҳашарот ҷамъ кардаанд. *«Калила ва Димна»*

**ҲАШАРӢ** حشرى 1. мансуб ба ҳашар; 2. сарбозе ки яроқи сабук дорад; аҳли қушун, пиёданафар.

Дигар заруратам аз шаҳр мебибояд рафт,
Чунонки не ҳашарӣ бошаму на даргоҳӣ.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҲАШВ** *а.* حشو 1. он чи, ки чизеро бо он пур мекунанд; пур кардани абраву астари либос, кӯрпа, болишт ва ғ. бо пахта, пашм ва чизҳои дигар.

Аз ҳашви чарх пур нашавад ҷавфи ҳимматат,
Симурғи ҳимматат на чу мурғони арзан аст.
*Анварӣ*

Қабо гар ҳарир асту гар парниён,
Ба ночор ҳашваш бувад дар миён. *Саъдӣ*

2. нуқтаҳои дағали гиреҳмонанд дар тору пуди матои абрешимӣ, ки баъд аз бофта шудани он намоён шуда меистад ва ин айби он матоъ аст; 3. гапи зиёдӣ, сухани барзиёди бемаънӣ.

То наёмӯзад, нагӯяд садьяке,
В-ар бигӯяд, ҳашв гӯяд, бе шаке. *Румӣ*

4. *адш.* сухани зиёде, ки дар миёни ҷумла бошад, ҷумла ё калимаи туфайлӣ; **ҳашви малеҳ** калимаву иборaҳои иловагии эзоҳӣ дар ҷумла. Дар байти зерини Ҳофиз ҷумлаи «ки равонаш хуш бод» аз қабили ҳашви малеҳ аст.

Пири паймонакаши ман, ки равонаш хуш бод,
Гуфт: Парҳез кун аз сӯҳбати паймоншиканон.
*Ҳофиз*

**ҳашви мутавассит** калимаву иборaҳои зиёдатӣ, ки ба сухани бадеӣ нуқсоне намеоранд; **ҳашви қабеҳ** калимаву иборaҳои барзиёд ва нодаркор, ки ҳусни асари бадеиро аз миён мебаранд.

**ҲАШИВОР||ҲУШЕВОР** هشيوار хирадманд, оқил, хушьёр.

Хирад ёфт лахтеву шуд кордон,
Ҳашивору боҳангу бисьёрдон. *Фирдавсӣ*

Ҳушевор девона хонад варо,
Ҳамон хеш бегона хонад варо. *Фирдавсӣ*

**ҲАШИШ** *а.* حشيش 1. алаф; алафи хушк; гиёҳ, гиёҳи хушк, хас.

Маяфроз гардан ба дастору риш,
Ки дастор пунбасту ришат ҳашиш. *Саъдӣ*

2. моддаи беҳис ва маст кунанда, ки аз барги канаб тайёр карда мешавад, чарс, банг.

Хосият бинҳода дар каффи ҳашиш,
Қ-ӯ замоне мераҳонад аз худиш. *Румӣ*

**ҲАШМАТ** *а.* حشمت **1.** *ниг.* **ҳашам.**

... Бо шавкате аз фалак зиёда,
Бо ҳашмате аз малак зиёда ... *Шоҳин*

**2.** *ниг.* **ҳишмат** 1.

Эй дил, он дам, ки хароб аз маи гулгун бошӣ,
Бе зару ганҷ ба сад ҳашмату шоҳӣ бошӣ. *Ҳофиз*

**ҲАШМАТПАРАСТ** حشمت‌پرست мақомпараст, ҷоҳпараст, мансабдӯст.

Такаббур кунад марди ҳашматпараст,
Надонад, ки ҳашмат ба ҳилм андар аст. *Саъдӣ*

**ҲАШО** *а.* حشا *ба ин шакл камистеъмол; ҷамъаш* **аҳшо(ъ).**

**ҲАШОИШ** *а.* حشایش *ҷ.* **ҳашиш.**

Дар ҳашоиш чун ҳашише ӯ ба пост,
Мурғ пиндорад, ки он шохи гиёст. (!) *Румӣ*

**ҲАШР** *а.* حشر **1.** ҷамъ кардан, ғун кардан; ҷамъомад, маҷлис; **2.** *маҷ.* қиёмат.

Гардун зи замин ҳеҷ гуле бар н-орад,
То нашканаду боз ба гил наспорад.
Гар абр чу об хокро бардорад,
То ҳашр ҳама хуни азизон борад. *Хайём*

**ҲАШРГОҲ** حشرگاه **1.** *д.* ҷое, ки гӯё қиёмат барпо мешавад; майдони қиёмат; **2.** *киноя аз* майдони ҷанг.

Ба шӯриш даромад яке ҳашргоҳ,
Биҷунбид моҳӣ, биларзид моҳ. *Шодӣ*

**ҲАШТ** هشت *шумораи миқдорӣ* адади 8 (٨); ◇ **ҳашт боғ** (*ё* **бӯстон**) ҳашт боғи биҳишт; **ҳашт ганҷ** номи ганҷҳои Хисрави Парвез: Ганҷи Арӯс, Ганҷи Бодоворд ё Бодовар, Ганҷи Деба, Ганҷи Афросиёб, Ганҷи Сӯхта, Ганҷи Хазро, Ганҷи Шодоворд, Ганҷи Бор; *муқ.* **ҳафт** (**ҳафт ганҷ**).

**ҲАЮЛО** *ю.-а.* هیولی *фалс.* модда, моддаи аслӣ, моҳияти ҳар чиз, гавҳар, материя.

Ҳеҷ шакле бе ҳаюло қобили сурат нашуд,
Одамӣ ҳам пеш аз он-к одам шавад, бӯзина буд.
*Бедил*

Он шабаҳ аз маводди олами рӯҳонӣ пур шавад, яъне аз моддаи ҳаюлои нур ва зулмат.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАЮН** هیون шутур, шутури тезрав.

Ду бозу ба кирдори рони ҳаюн
Бараш чун бари пилу чеҳра чу хун. *Фирдавсӣ*

Туро кӯҳпайкар ҳаюн мебарад,
Чӣ донӣ, ки бар мо чӣ шаб меравад. *Саъдӣ*

**ҲАЯВОН** *а.* حیوان **1.** мавҷуд, ҷондор, зинда.

Қоил ба вазире, ки зи осори вуҷудаш
Мақсуд аён гашт вуҷуди ҳаявонро. *Анварӣ*

**2.** чорпо, ҳайвон.

Риндӣ омӯзу карам кун, ки на чандин ҳунар аст,
Ҳаявоне, ки нанӯшад маю инсон нашавад. *Ҳофиз*

**ҲАЯҶОН** *а.* هیجان ошуфтагӣ, изтироб, ҷӯшу хурӯш; оташиншавӣ, барангехтагӣ.

Як нимарухаш зарду дигар нимарухаш сурх,
Инро ҳаяҷони даму онро хафақон аст. *Манучеҳрӣ*

Аз он нафх ҳаяҷон падид меояд ва муртафеъ мешавад об. *«Аҷоиб-ул-махлуқот»*

**ҲАҚ(Қ)** *а.* حق **1.** рост, дуруст; *муқобили* **ботил** 1.

Ба таъм талх чу панди падар, валек муфид,
Ба назди ҷоҳил—ботил, ба пеши доно—ҳақ!
*Ибни Сино*

Ва ба ҷои форуқ биншонда, то аз ту фарқ хоҳад миёни ҳаққу ботил. *Аҳмади Дониш*

**2.** ҳақиқат, дурустӣ; **3.** чизе, ки ба касе оид аст, расамати касе; ҳисса, насиб.

Ҳаққи худ талаб карданд, бегонагон бар эшон таадди карданд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бо мӯҳтасиб бигӯю матарс аз касе, Камол,
Гар бода мехӯрем, ҳаққи кас намехӯрем.
*Камоли Хуҷандӣ*

**4.** *д.* яке аз номҳои худо.

Чу Бӯ-Алӣ майи ноб ар хӯрӣ ҳакимона,
Ба ҳаққи ҳақ, ки вуҷудат ба ҳақ шавад мулҳақ.
*Ибни Сино*

**5.** бо изофа ва пешоянд ҳамчун пешоянди номии таркибӣ бо маънои гуногун: **андар ҳаққи** барои..., дар бораи..., дар хусуси ...; **ба ҳаққи** *чизе* қасам ба чизе; **дар ҳаққи ...** дар хусуси ..., дар бораи ...; ◇ **ҳақ фаромӯш кардан** кӯрнамакӣ кардан.

Чу хидматгузорет гардад каҳун,
Ҳақи солиёнаш фаромӯш макун. *Саъдӣ*

**ҳаққи намаки** *касеро* **ба ҷой овардан** қадру қимату ҳурмати касеро донистан.

Чу ҳаққи намакро кас орад ба ҷой,
Зи давлат ниҳад бар сари чарх пой. *Шодӣ*

**ҳақ ба мавзеъ ниҳодан** кори одилона кардан.

Биниҳод замона ҳақ ба мавзеъ,
Ботил зи миёна гашт маҳҷур. *Муиззӣ*

**ҳақ ба(р) ҷониби** (*ё* **тарафи**) *касе* **будан** дуруст ва ҳаққонӣ будани ақидаи касе, ҳақ будани гапи касе.

Хоҳем, ки бар дидаи мо бигзарад он сарв,
То халқ бидонанд, ки ҳақ бар тарафи мост.
*Масъуди Саъд*

**ҳақ бар канор гузоштан** *ниг.* **ҳақ фаромӯш кардан.**

**ҲАҚБИН** حق‌بین одами боинсоф, одил, ҳақдон.

Ӯро нишон он аст, к-ӯ андар дуо завқаш диҳад,
Чашму дилашро ин замон ҳақпарвару ҳақбин кунад. *Шамси Табрезӣ*

**ҲАҚВАР** حق‌ور он кӣ ҳақ ба ҷониби ӯст; соҳиби ҳақ, боҳақ, ҳақдор, зиҳақ.

Ин ҷумларо ба ҳақ малику подшоҳ бош,
Зеро ки ҳақ ҳамеша сазовори ҳақвар аст. *Муиззӣ*

**ҲАҚГУЗОР** حق‌گذار **1.** он кӣ ҳамеша аз рӯи инсоф ва адолат рафтор мекунад; одил, боинсоф.

Мубтало гаштам дар ин банду бало,
Кӯшиши он ҳақгузорон ёд бод! *Ҳофиз*

**2.** вазифашинос; сипосгузор.

Зиҳӣ бандагони худовандгор,
Худовандро бандаи ҳақгузор. *Саъдӣ*

**ҲАҚГӮЙ** حق‌گوی ростгӯй, гӯяндаи ҳақиқат.

Ту манзилшиносиву шаҳ роҳрав,
Ту ҳақгӯю хусрав ҳақоиқшунав. *Саъдӣ*

**ҲАҚИР** *а.* حقیر назарногир, беқадр, хурд; хор, залил.

Маликзодаеро шунидам, ки кӯтоҳ буд ва ҳақир. *Саъдӣ*

Коре, ки аз сӯзани ҳақир барояд, найзаи сарфароз чӣ гуна ба ҷо оварад. *«Нигори дониш»*

**ҲАҚИРУЛҶУССА** *а.* حقیرالجثه лоғар, хароб, заиф бадан хурдҳайкал.

Фил ҳарчанд ҳақирулҷусса бошад, зари хатир ҳамсанги ӯ мешавад. *«Хизонаи омира»*

**ҲАҚИҚ** *а.* حقیق сазовор, лоиқ.

Пирро гуфтам аз сари таҳқиқ,
Эй туро мулку дин ҷадиру ҳақиқ. *Саноӣ*

**ҲАҚИҚАТ** *а.* حقیقت асли ҳар чиз; чигунагӣ; моҳият; ростӣ, дурустӣ.

Ҳақиқат сароест ороста,
Ҳавову ҳавас гарди бархоста,
Набинӣ ба ҷое, ки бархост гард,
Набинад назар, гарчи биност мард. *Саъдӣ*

**дар ҳақиқат** дар асл, ба ростӣ, аз рӯи дурустӣ ва ростӣ.

Ва ҳол ин ки зулми уммол дар ҳақиқат зулми султон аст. *Аҳмади Дониш*

**ҲАҚИҚАТБИН** حقیقت‌بین тарафдори ҳақ, ҳақиқатдӯст, ҳақиқатшинос.

Сухани беғараз аз бандаи мухлис бишнав,
Эй ки манзури бузургони ҳақиқатбинӣ! *Хофиз*

**ҲАҚИҚАТНАЗАР** حقیقت‌نظر дурустфикр, он ки фикру мулоҳизаи дуруст дорад.

Ҳақиқатназар росихи ҳушманд,
Ба арбоби фазлу ҳунар арҷманд ... *Фазлӣ*

**ҲАҚИҚАТПАРДОЗ** حقیقت‌پرداز касе, ки ҳақиқатро мегӯяд, ростгӯй.

Бар сари чеҳрэ ниҳад зулфи маҷоз,
Шавад аз парда ҳақиқатпардоз. *Ҷомӣ*

**ҲАҚИҚАТШИНОС** حقیقت‌شناس олим, доно, ҳушманд, ориф.

Тавон гуфтан ин бо ҳақиқатшинос,
Вале хурда гиранд аҳли қиёс. *Саъдӣ*

**ҲАҚНАВОЗ** حق‌نواز он ки ҳақро мӯҳтарам медорад, тарафдори ҳаққу ҳақиқат.

Ҷамолаш ҳамфурӯз омад, камолаш ҳақпазир омад,
Замираш ҳақпараст омад, вазираш ҳақнавоз омад. *Муиззӣ*

**ҲАҚНОГУЗОР** حق‌ناگزار *ниг.* ҳақношинос.

Макун зоеъ инъоми худ, зинҳор
Ба ҳақношиносони ҳақногузор. *Ҷомӣ*

**ҲАҚНОШИНОС** حق‌ناشناس ношукр, кӯрнамак, носипос.

Эй сабо, бо сокинони шаҳри Язд аз мо бигӯ,
К-эй сари ҳақношиносон гӯи чавгони шумо. *Хофиз*

**ҲАҚОИҚ** *а.* حقایق||حقائق *ҷ.* ҳақиқат.

Бе сайқали хоки қадами нурфазоят
Миръоти ҳақоиқ нашуд аз занг мусаффо. *Исмат*

**ҲАҚОИҚПАЗИР** حقایق‌پذیر *ниг.* ҳақиқатшинос.

Шуд аз гардиши чархи деринасос
Ҳақоиқпазиру дақоиқшинос. *Ҷомӣ*

**ҲАҚОИҚШИНОС** حقایق‌شناس *ниг.* ҳақиқатшинос.

Ҳақоиқшиносе дар ин хира шуд,
Сари вақти софӣ бар ӯ тира шуд. *Саъдӣ*

**ҲАҚОИҚШУНАВ** حقایق‌شنو он, кӣ ба суханони росту ҳақ гӯш медиҳад.

Ту манзилшиносиву шаҳ роҳрав,
Ту ҳақгӯю хусрав ҳақоиқшунав. *Саъдӣ*

**ҲАҚОРАТ** *а.* حقارت пастӣ, хорӣ, забунӣ.

Басе мазаллат зи фанни шеърам расиду бо ин ҳама ҳақорат,
Зи шавқи базми туам ғазалхон, зи завқи мадҳи туам суханвар. *Исмат*

**ҲАҚПАРАСТ** حق‌پرست тарафдори ҳаққу ҳақиқат, касе ки ҳақро мӯҳтарам медорад; худопараст.

Ҷамолаш ҳақфурӯз омад, камолаш ҳақпазир омад,
Замираш ҳақпараст омад, вазираш ҳақнавоз омад. *Муиззӣ*

**ҲАҚРАВӢ** حق‌روی росткорӣ, дурусткорӣ, адолат, инсоф.

Туро одат, эй подшаҳ, ҳақравист,
Дили марди ҳақгӯй аз ин ҷо қавист. *Саъдӣ*

**ҲАҚУД** *а.* حقود бадхоҳ, кинавар.

Ин равиш хасми ҳақуди он шуда,
То муқаллид дар ду раҳ ҳайрон шуда. *Румӣ*

Агар кунанд сару гардану шикам пинҳон
Ба худу ҷавшану хафтон мухолифони ҳақуд ... *Муиззӣ*

**ҲАҚШИНОС** حق‌شناس **1.** вафодор, қадрдон, сипосгузор.

Биё, то ҳақшиносат бошам имрӯз,
Замоне дар сипосат бошам имрӯз. *Ҷомӣ*

**2.** ҳақбин, ҳақиқатбин.

Дарнаёбад ғайри чашми ҳақшинос,
Марди майдонро нишони дигар аст. *Махфӣ*

**ҲАҚҚ** *а.* حق *ниг.* ҳақ(қ).

**ҲАҚҚО||ҲАҚҚАН** *а.* حقا||حقاً ба ростӣ, ҳақиқатан, албатта, алҳақ.

... Ки ҷое, ки дарьёст, ман чистам?
Гар ӯ ҳаст, ҳаққо ки ман нестам. *Саъдӣ*

Эй сарв, агарчи дур шудӣ аз канори ман,
Ҳаққо ки дар миёнаи ҷон аст ҷои ту. *Ҳилолӣ*

Ҳаққо, ки саодати бахти мо туро бад-ин ноҳият кашид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲАҚҚОБА** حقابه музд ба баҳои об; ҳиссае аз об, ки ба касе ё ба ҷое мерасад.

Дар мушти ман аст Даҷла, ҳаққо,
Ҳаққоба набоядам зи сақо. *Ҷомӣ*

**ҲАҚҚОНӢ** *а.* حقانی аз рӯи ҳақиқат, дуруст, одилона.

Даъво ду қисм бувад: ҳаққонӣ ва нафсонӣ. *Аҳмади Дониш*

**ҲАҚҚУЛМИЗОН** *а.* حق‌المیزان ҳаққи тарозу, ки аз фурӯшанда гирифта мешавад.

[Дар айёми ҳукумати амир Дониёл] маҳри муаҷҷал даҳ дирам ва никоҳонаи қозӣ даҳ динору як ман гандуму даҳ танга, ҳаққулмизон понздаҳ танга, ало-ҳозо (алқиёс). *Аҳмади Дониш*

**ҲАҚҚУЛҚАДАМ||ҲАҚҚУЛҚУДУМ** *а.* حق القدم||حق القدوم музди пой, пуле, ки ба духтур ё қосид ва монанди он диҳанд.

Табиб гӯяд муолаҷаи бадан кунам, ҳаққулқадам гирам. *Аҳмади Дониш*

**ҲАҚҚУССУКУТ** *а.* حق السكوت ҳаққи хомӯшӣ, музде, ки барои нигоҳ доштани сирре ё нагуфтани гапе ба касе дода мешавад; ришва.

Омаду хуфту орамид танаш,
Мӯҳри ҳаққуссукут бар даҳанаш. *Низомӣ*

**ҲАҶ I||ҲАҶҶ** *а.* حج *д.* зиёрати хонаи Каъба дар моҳи зулҳиҷҷа; **ҳаҷҷи акбар** зиёрати хонаи Каъба дар соле, ки рӯзи иди қурбон ба рӯзи ҷумъа рост омада бошад.

Дӯш бар хоки дарат паҳлу ба бистар доштам,
Дар тавофи Каъба будам, ҳаҷҷи акбар доштам.
*Махфӣ*

**ҳаҷҷи пиёда** аз ғайри саворӣ ба ҳаҷ рафтан, ки савобаш бештар мешудааст.

Биллаҳ ки ҳаҷи пиёда буд ин
В-аз рафтани ҳаҷ зиёда буд ин. *Ҳилолӣ*

◇ **ҳаҷро бадал ба умра кардан** кори бисьёр сахту вақтталабро бо кори осон ва кӯтоҳмуддат иваз кардан; **ҳаҷ харидан** ба ҷои касе, ки ба Макка рафта натавониста вафот кардааст, каси дигареро пул дода аз *номи шахси мурда ба ҳаҷ* фиристодан.

Ҳаҷ харидан дар диёри ишқбозон расм нест,
Ҳар кӣ мурд ин ҷо, барои ӯ шаҳодат мехаранд.
*Соиб*

**ҲАҶ II||ҲАЧ** هج||هچ он чӣ аз поён ба боло рост қоим истода бошад, монанди найза, алам, сутун ва ғ.

Гардун алами меҳнат бар боми ту ҳаҷ кард,
Бинӣ сахати хеш ба кӯсу алам-андар. *Мунҷик*

**ҲАҶАР** I *а.* حجر санг.

В-ар набувад болиш(т)и окандапар,
Хоб тавон кард, ҳаҷар зери сар. *Саъдӣ*

Бистари ӯ замину висодаи ӯ ҳаҷар ... буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҲАҶАР** II *а.* هجر номи кӯҳнаи ҷазираҳои Баҳрайн.

Дақиқӣ мадеҳ оварад назди ӯ,
Чу хурмо бувад бурда сӯи Ҳаҷар. *Дақиқӣ*

**ҲАҶАРУЛАСВАД** *а.* حجرالاسود санги сиёҳ, санги сиёҳи муқаддас дар хонаи Каъба.

Соҳибҷамоле дидам, рӯяш чун Каъба сазои қибла буд ва холаш чун ҳаҷаруласвад *барои* қибла.
*«Хористон»*

Каъбаам чун ҳаҷаруласваду Замзам бо худ
Аз дили сӯхтаю дидаи пурнам дорам. *Шоҳин*

**ҲАҶВ** *а.* هجو мазаммат, масхара.

...Эшонро ғибат мекарданд ва ҳаҷв мекарданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

То ба ин дарсгоҳ рӯ овард,
Хирсу бӯзина ҳаҷви одам кард. *Бедил*

◇ **ҳаҷви малеҳ** *адш.* ҳаҷве, ки зоҳиран ситоиш аст.

**ҲАҶИР** I *а.* حجير санглох, ҷои серсанг, ҷое ки санг дар он ҷо бисьёр аст.

...Ҳавошии ӯ муҳаҷҷар ба ҳаҷир гардад.
*Аҳмади Дониш*

**ҲАҶИР** II *а.* هجير нимрӯз, гармои нимрӯз.

**ҲАҶИР** III *а.* هجير ҳавзи калон.

Манфазе дорӣ ҳаҷир, эй обгир,
Нанг дор аз ҷустани он, эй ғадир! *Румӣ*

**ҲАҶЛА** *а.* حجله хонаи ороста барои арӯсу домод, хонаи арӯс.

Биёмад сӯи ҳаҷлаи орзӯ,
Бад-ӯ гуфт: Эй моҳи озодахӯ. *Фирдавсӣ*

Эй арӯси ҳунар, аз даҳр шикоят манамой,
Ҳаҷлаи ҳусн биёрой, ки домод омад. *Ҳофиз*

**ҳаҷлаи оҷ** хонае, ки аз устухони фил бино ёфтааст; хонае, ки дару девори он аз устухони фил зинат ёфтааст.

Эй карда зи кохи обнӯсӣ
Дар ҳаҷлаи оҷ навъарӯсӣ. *Шоҳин*

**ҲАҶЛАНИШИН** حجله‌نشين духтари паси парда, духтаре ки паси пардаи арӯсӣ мебошад.

**ҲАҶМ** *а.* حجم ғафсӣ, ҷасомат, гунҷоиш; дарозӣ, бар ва умқи ҷисме.

**ҲАҶОМАТ** *а.* حجامت хунгирӣ барои саломат шудан, хунгирӣ аз бадан ба воситаи шохмонӣ ва чок кардан бо устура.

Маро канизаке фирист, то ҳаҷомате кунад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Бошад аз модарони мо бар мо
Ҳам ҳаҷомат накӯву ҳам хурмо. *Хоқонӣ*

**ҲАҶР** I *а.* حجر ҳифз, ҳифозат, паноҳ, ҳимоят.

Хидмати падарони ту кардаем ва дар ҳаҷри тарбияти эшон парвариш ёфта(ем). *«Хизонаи омира»*

**ҲАҶР II||ҲИҶР** *а.* هجر ҷудоӣ, фироқ, ҳиҷрон.

Махфӣ, чӣ ғам аз меҳнатат ҳар дам, чу аз зиндони ғам
Дорӣ зи ҳаҷри дӯстон анҷому оғози дигар. *Махфӣ*

**ҲАҶӢ** I *а.* حجى **1.** ақл, фиросат.

Гар дар ин мактаб надонӣ ту ҳаҷӣ,
Ҳамчу Аҳмад пуррӣ аз нури ҳ а ҷ ӣ. *Румӣ*

**2.** сазовор, шоиста, лоиқ.

**ҲАҶӢ** II *а.* هجى ҳарфҳои алифбо, як-як талаффуз кардани ҳарфҳои алифбо.

**ҲАҶҶ** *а.* حج *ниг.* ҳаҷ I.

**ҲАҶҶОМ** *а.* حجام хунгир, хунгиранда, ҷарроҳ; сартарош.

Ҳаҷҷомест пир ... сари ман ҳалқ кард ва чандин ҷои ман ҷароҳат расонид. *Авфӣ*

Бо дӯст нишину бодаву ҷом талаб!
Бӯс аз лаби он сарви гуландом талаб!

Маҷрӯҳ чу роҳати ҷароҳат талабад,
Ту аз сари захм неши ҳаҷҷом талаб! *Ҳофиз*

**ҲЕ** حی||هی *ниг.* **ҳо** I.

**ҲЕЗ** هیز муханнас; касе, ки аз қувваи мардӣ маҳрум аст; *маҷ.* бадкор, бешарм.

Гуфтам: Ҳаме чӣ гӯӣ, эй ҳези гулханӣ,
Гуфто, ки чӣ шунидӣ, эй пири масҷидӣ! *Асҷадӣ*

**ҲЕЗУМ** هیزم сӯзишворӣ аз чӯб.

Одамиро одамийят лозим аст,
Удро гар бӯ набошад, ҳезум аст. *Румӣ*
Ҳезуми хушку барқи оташбор
Марди хуфтасту душмани бедор. *Авҳадӣ*

Ҳезуми тар дуд барорад, на нур. *Зарбулмасал*

◇ **ҳезуми тар фурӯхтан** фиреб додан.

Содалавҳӣ бин, ки пеши барқ бе зинҳори ишқ
Ҳезуми тар мефурӯшад зоҳид аз симои хушк. *Соиб*

**ҲЕЗУМКАШ** هیزم‌کش касе, ки ҳезум мекашонад; он кӣ барои фурӯш ҳезум меғундорад.

Миёни ду кас ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст. *Саъдӣ*

**ҲЕЗУМШИКАН** هیزم‌شکن *ниг.* **ҳезумшикоф.**

**ҲЕЗУМШИКОФ** هیزم‌شکاف касе, ки ҳезум мекафонад, ҳезумшикан.

**ҲЕМА** هیمه ҳезум, чӯби сӯхтанӣ, чӯб барои сӯзондан.

... Чандон таваққуф кард, ки ҳема ҳозир гардониданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Агар касе як харвор ҳема орад ва ба се дирам бифурӯшад, ду қисми он ҳаққи амин бошад. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҳемаи тар фурӯхтан** *киноя аз* фиреб додан, ҳила кардан.

То кай аз шӯри дарун, эй сахтҷон,
Ҳемаи тар мефурӯшӣ бар касон! *Саноӣ*

**ҲЕРБАД||ҲЕРБУД** هیربد **1.** хидматгори оташкада; **2.** қозии зардуштиён.

Чу бардошт парда зи дар ҳербад
Сиёвуш ҳаме буд тарсон зи бад. *Фирдавсӣ*

**3.** номи муҳофизи ҳарами Ковусшоҳ.

Яке мард буд, номи ӯ Ҳербад,
Зидуда дилу мағзу ҷонаш зи бад. *Фирдавсӣ*

**ҲЕРБАДХОНА||ҲЕРБУДХОНА** هیربدخانه оташкада.

**ҲЕРБУД** هیربد *ниг.* ҳербад.

**ҲЕРБУДХОНА** هیربدخانه *ниг.* **ҳербадхона.**

**ҲЕЧ||ҲЕҶ** هیچ||هیج **1.** *ҷонишин* дар ҷумлаҳои инкорӣ барои ифодаи инкори пурра истеъмол мешавад.

Ҷаҳон сар ба сар чун фасонасту бас,
Намонад баду нек бар ҳеҷ кас. *Фирдавсӣ*
Ҳеҷ кас аз пеши худ чизе нашуд,
Ҳеҷ оҳан ханҷари тезе нашуд. *Шамси Табрезӣ*

**2.** андаке.

Бо дили сангинат оё ҳеҷ даргирад шабе
Оҳи оташбору сӯзи синаи шабгири мо? *Ҳофиз*

**3.** *ҳиссачаи саволӣ* ба маънии оё.

Ҳеҷ бар ҷой дидаӣ ҳаргиз,
Ки дигар сол пор менашавад? *Анварӣ*

**ҲЕЧКОРА** هیچکاره касе, ки шоистаи ҳеҷ як коре намебошад; бекорхӯҷа.

Моро зи манъи ақл матарсону май биёр,
К-он шаҳна дар вилояти мо ҳечкора нест. *Ҳофиз*

**ҲЕҶ** هیج *ниг.* **ҳеч.**

**ҲИБЛ** *а.* حبل донишманди зирак.

**ҲИБОЛ** *а.* حبال *ҷ.* **ҳабл.**

Ҷуъ аз дилам бибурд ғами зулфу холи дӯст,
Ҷон бо ҳиболи ришта фитод аз хаёли дӯст.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**ҲИБОЛА||ҲИБОЛАТ** *а.* حباله||حبالة дом, тӯр; **ҳиболаи аср** қайди асорат; **ҳиболаи никоҳ** қайди никоҳ, заношӯӣ, ақди никоҳ.

Аз он қабила ҷамилаеро, ки ба макорими ахлоқ ороста буд, дар ҳиболаи никоҳ овард.
*«Равзат-ус-сафо»*

Қарор бар он гирифт, ки Шерхон Лодумалакро дар ҳиболаи никоҳи худ даровард.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲИБР** I *а.* حبر сиёҳӣ, сиёҳии давот ва қалам.

Он ҳама ҳибру қалам фонӣ шавад
В-ин ҳадиси беадад боқӣ бувад. *Румӣ*
Биёфт сӯзан аз он бахьяи чу марворид,
Ки ӯ ба баҳри пур аз мавҷи ҳибр шуд ғаввос.
*Низоми Албиса*

**ҲИБР** II||**ҲАБР** *а.* حبر донишманд, хирадманд, доно, олим.

Гуфт: Камтар достоне бозгӯ
Аз саноеъҳош, эй ҳибри никӯ. *Румӣ*

**ҲИДДАТ** *а.* حدت **1.** тезӣ, тезию тундӣ, шиддат; **2.** ғазаб, оташинӣ.

Ба ҳиддат ҳамчу барқ он санг суфтӣ,
В-аз ин афсонаҳо бо хеш гуфтӣ. *Низомӣ*

Қуввати хашм камтар гардид ва ҳиддати ғазаб таскин ёфт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҳиддати зеҳн** тезии фаҳм, тезфаҳмӣ, зиракӣ, ҳушьёрӣ.

Алӣ Одилшоҳ ... аз авони тифлӣ ба ҳиддати зеҳн ва ҷавдати фаҳм ва шӯхии табъ иттисоф дошт.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҳиддати мараз** шиддат кардани беморӣ.

**ҲИДОЯ||ҲИДОЯТ** *а.* هدايه||هدايت раҳнамоӣ, роҳи рост нишон додан, роҳбарӣ.

Он ҳама ба мадад ва ҳидояти ӯ ҳосил кардам.
*Авфӣ*

Хирадро ту равшан басар кардаӣ,
Чароғи ҳидоят ту баркардаӣ. *Низомӣ*

**ҲИДСОН** *а.* حدثان **1.** аввал, оғоз, ибтидои ҳар кор ё воқеа; **2.** пешомадҳои бад, сахтиҳои замона.

Баландмартаба шоҳо, зи адли шомили ту
Халос ёфт ҷаҳон аз тавориқи ҳидсон.
*Убайди Зоконӣ*

**ҲИЁЗ** *а.* حياض *ҷ.* ҳавз.

**ҲИЁЗАТ** *а.* حيازت гирд овардан, ҷамъ кардан, фароҳам намудан, ба даст овардан.

**ҲИЁҶ** *а.* هياج майдони ҷанг, корзор.

Шаби ялдо сироҷи ӯ будӣ,
Рӯзи ҳайҷо ҳиёҷи ӯ будӣ. *Саноӣ*

**ҲИЖАБР||ҲИЗАБР** هژبر||هزبر **1.** шери дарранда; шер.

Ҳижабри ҷаҳонсӯзу нар аждаҳо
Зи доми қазо ҳам наёбад раҳо. *Фирдавсӣ*
Н-ояд зӯри ҳижабру пил зи пашша,
Н-ояд бӯи абиру гул зи саморуғ. *Унсурӣ*

**2.** *маҷ.* далер, диловар.

Ҳижаброне, ки шерони шиканд,
Ба пои худ паёми худ гузоранд. *Низомӣ*
Тири ту аз Қалот фуруд оварад ҳизабр,
Теғи ту аз Фурот барорад наҳангро. *Дақиқӣ*

**ҳизаброни пархошсоз** ҷанговарони далер.

Ба сайди ҳизаброни пархошсоз
Каманд аждаҳои даҳан карда боз. *Саъдӣ*

**ҲИЗАБРАВЖАН** هزبراوژن *ниг.* **ҳизабрандоз.**

Маро бахт аз ин ҳар ду фаррухтар аст,
Ки пили ҳизабравжанам кеҳтар аст. *Фирдавсӣ*

**ҲИЗАБРАНДОЗ** هزبرانداز шерафкан, шерандоз; далер, диловар.

Чу ҷаъди шоҳиди давлат ба дасти иззат дошт
Рикоби шоҳи палангафгану ҳизабрандоз. *Урфӣ*

**ҲИЗБ** *а.* حزب **1.** гурӯҳ; фирқа.

Ҳизби авроди субҳ мехонанд,
Хешро ҳизби ҳақ ҳамедонанд. *Ҷомӣ*

**2.** як ҷузв аз шаст ҷузви Қуръон.

**ҲИЗО** *а.* حذا тарафи муқобил, рӯ ба рӯ.

**ҲИЗОМ** *а.* حزام **1.** танги асп (зертанг, забартанг); **2.** *маҷ.* ҳар чизе ки бо он чизеро мебанданд; миёни чизе.

**ҲИЗОНА||ҲИЗОНАТ** *а.* حضانه||حضانت дар оғӯш гирифтан, дар зери бол гирифтан, ҳимоя, нигаҳдорӣ; навозиш, тарбият.

Доро... ба расми хироҷ ҳар байзаи заррин дар ҳизонати ҳизона меовард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИЗҚ** *а.* حذق тезӣ; зиракӣ.

Эй Зиёулҳақ, ба ҳизқи рои ту
Ҳалқ бахшад сангро ҳалвои ту. *Румӣ*

**ҲИКАМ** *а.* حکم *ҷ.* **ҳикмат.**

Забур... муштамил бар мавоизу ҳикам буд. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИКМАТ** *а.* حکمت **1.** доноӣ, хирад, дониш.

Чунон ҳикмату маърифат кор баст,
Ки аз амру наҳьяш даруне нахаст. *Саъдӣ*
Ҳикмат ба Луқмон омӯхтан ғалат аст. *Зарбулмасал*

**ҳикмати шомила** ҳикмати ҳамаро фарогиранда.

Ба қудрати комила ва ҳикмати шомилаи худ чаҳорбоғи фасҳулфазои олами сифлиро ба чор девори аносир мӯҳкам ва мазбут гардонид. *Восифӣ*

**2.** илмҳои фалсафӣ; фалсафа.

Ҳадис аз мутрибу май гӯву рози даҳр камтар ҷӯ,
Ки кас накшуду накшояд ба ҳикмат ин муамморо. *Ҳофиз*

**3.** моҳият; сир(р), роз.

Ту ангур аз ман ба орзу хоҳӣ, ҳикмат дар ин чист? *Авфӣ*

**ҲИКМАТПАРАСТ** حکمت‌پرست он кӣ ҳикматро дӯст медорад, дӯстдори фарҳанг, илмдӯст.

Ба нури дили поки ҳикматпараст,
Барад пай ба ҳар чиз аз инсон ки ҳаст. *Ҷомӣ*

**ҲИКМАТПЕША** حکمت‌پيشه хирадманд, оқил, доно, файласуф.

Дар замири шаҳ чу ин андеша хост,
Гуфт бар донои ҳикматпеша рост... *Ҷомӣ*

**ҲИКМАТШИНОС** حکمت‌شناس хирадманд, доно, файласуф.

В-аз он пас бар он пири ҳикматшинос
Рух оварду кард ин мурод илтимос... *Ҷомӣ*

**ҲИКОЁТ** *а.* حکايات *ҷ.* **ҳикоя||ҳикоят.**

**ҲИКОЯ||ҲИКОЯТ** *а.* حکايه||حکايت **1.** нақл, қисса; ривоят.

...Ва овардаанд андар ҳикоят, ки яке аз фарзандони Кисро аз оли Сосон аз падари хеш хашм гирифт. *«Таърихи Наршахӣ»*
Ин ҳикоят шунав, ки дар Бағдод
Рояту пардаро хилоф афтод. *Саъдӣ*
Агар иҷозаи аъло бошад, маро ҳикоятест дар шаъни махдум, ба маърази арз мерасонам. *Аҳмади Дониш*

**2.** гап, сухан.

Ҳикоят бар мизоҷи мустамеъ гӯй,
Агар донӣ, ки дорад бо ту майле. *Саъдӣ*
Ману инкори шароб — ин чӣ ҳикоят бошад?!
Ғолибо ин қадарам ақлу кифоят бошад. *Ҳофиз*

**ҳикояти парешон** суханҳои подарҳаво, сафсата, суханҳои беасос.

З-ин гуна ҳикояти парешон
Расвоии туст қасди эшон. *Ҷомӣ*

**ҳил** هل *асоси замони ҳозираи* **ҳилидан||ҳиштан.**

**ҲИЛ I||ҲИЛЛ** *а.* حل қонунӣ будан, раво будан, ҳалол шудан.

**ҲИЛ II** هل||هيل як навъ доруворӣ хушбӯ, кардамон.

Филфилу мехаку бузбозу кабобаи чинӣ
Ҷавзбӯё буваду ҳилу қаранфул даркор. *Абуисҳоқи Атъима*

**ҲИЛА||ҲИЛАТ** *а.* حيله||حيلت **1.** макр, фиреб; дасиса.

Ҳокими Хуросон ҳилате андешид. *«Равзат-ус-сафо»*
Лайлӣ чу шунид сӯги Маҷнун,
Аз хона ба ҳила гашт бурун. *Шоҳин*

**2.** чора, тадбир.

Васлат ба оби дида муяссар намешавад,
Дастам ба ҳилаҳои дигар дарнамешавад. *Анварӣ*

**ҲИЛАГАР** حيله گر ҳилаҷӯ; фиребгар, маккор.

Шуд ҳилагару василаандеш,
Зад гом суви қабилаи хеш. *Ҷомӣ*

**ҲИЛАКӮШ** حيله كوش чораҷӯй.

Чу боре, ки аз гардун ояд ба дӯш,
Дар афкандани он машав ҳилакӯш. *Ҷомӣ*

**ҲИЛАСОЗ** حيله‌ساز ҳилагар, фиребгар, маккор.

З-ин пеш ба як-ду рӯз бозе
Дар шеваи сайд ҳиласозе. *Ҷомӣ*

**ҲИЛАТ** *а.* حيلت *ниг.* **ҳила.**

**ҲИЛАҶӮ(Й)** حيله‌جو(ى) ҳилагар, фиребгар.

Алғараз омад вазири ҳилаҷӯ,
Кард бо сӯфӣ аз ин рӯ гуфтугӯ. *Румӣ*

**ҲИЛИДАН** هليدن *ниг.* **ҳиштан.**

Дарахте, ки акнун гирифтаст пой,
Ба нерӯи мардӣ дарояд зи ҷой,
В-агар рӯзгоре чунонаш ҳилӣ,
Ба гардунш аз бех барнагсалӣ. *Саъдӣ*

Сайде шикори туст, ту сайёди ўстӣ,
Сайёд сайди худ наҳилад, гар кунад шикор.
*Шоҳин*

**ҲИЛЛ** *а.* حل *ниг.* **ҳил I.**

**ҲИЛЛИЯТ** *а.* حليت раво будан, қонунӣ будан.

**ҲИЛМ** *а.* حلم нармдилӣ, мулоимат.

Яке марди бечораам з-аҳли илм,
Фурӯ бурда пое ба домони ҳилм. *Шоҳин*

Оташи ғазаб бинои ҳилмро бисӯхт.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲИЛОЛ** *а.* هلال моҳи нав (дар чанд рӯзи аввал).

Эй соябони мушкин бар тарфи хур кашида,
В-аз ғолия ҳилоле гирди қамар кашида...
*Исмат*

Ҳар сари маҳ бо қади хамгашта мегӯяд ҳилол:
Гардиши айём моро дар ҷавонӣ пир кард. *Сайидо*

◇ **ҳилоли абрӯ** *кинoя аз* абрӯи хамида, абрӯи чун моҳи нав.

Эй аз ҳилоли абрӯ бар офтоби тобон
Мушкин камон кашида, ман чун кашам камонро?
*Ҷомӣ*

**ҳилоли муанбар** *киноя аз* абрӯи маҳбуба; **ҳилол-ҳилол** лахт-лахт, пора-пора.

Агар зи санги ҳаводис шавад ҳилол-ҳилол
Садо баланд нагардад зи ҷоми дарвешон. *Соиб*

**ҲИЛОЛӢ** هلالى 1. мансуб ба ҳилол, ба шакли ҳилол.

Зи дил ба ҷоми ҳилолӣ барор решаи ғам,
Ки сайқал оинаро мекунад зи ҷавҳар соф. *Соиб*

2. тахаллуси шоири машҳур Бадриддини Ҳилолӣ, ки соли 1529 кушта шудааст.

**ҲИЛЬЯ||ҲИЛЬЯТ||ҲУЛЬЯ||ҲУЛЬЯТ** *а.* حليه||حلية 1. ороиш, зебу зинат.

Падараш аз ҳильяти фазилат ва дониш орӣ буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

2. шакл, шамоил, қиёфа.

Чист номаш? Гуфт: Номаш Булҳасан,
Ҳильяаш вогуфт з-абрӯву зақан. *Румӣ*

**ҲИМА** هيمه *ниг.* **ҳема.**

**ҲИМАМ** *а.* همم *ҷ.* **ҳиммат.**

Кӯч кун, Махфӣ, аз ин водӣ, ки арбоби ҳимам
Хаймаи ворастагӣ дар водии дигар заданд. (2)
*Махфӣ*

**ҲИМЛ** *а.* حمل бор, гаронӣ.

**ҲИММАТ** *а.* همت 1. ирода, иродаи зӯр, қасд; азм; ҷаҳд ва кӯшиш.

Соҳиби ҳиммат ба ҳар ноком ва машаққат худро дар мақоми андӯҳ... наяфганад.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳиммат баланд дор, ки мардони рӯзгор
Аз ҳиммати баланд ба ҷое расидаанд. *Аттор*

2. саховат, ҷавонмардӣ.

Эй дил, аввал аз саги кӯяш талаб кун ҳиммате,
То чу ӯ дар осмони дӯст ёбӣ иззате. *Исмат*

Ҳиммат он аст, к-аз овозаи эҳсон гузарад,
Ҳар кӣ ин бодияро тай накунад, Ҳотам нест. *Соиб*

**ҳиммат ба ҳоли касе гумоштан** ба касе эҳсону саховат намудан.

Нияюшанда аз кашфи ботин, ки дошт,
Шуд огоҳу ҳиммат ба ҳолам гумошт. *Шоҳин*

**ҲИММАТБАЛАНДӢ** همت‌بلندى олиҳимматӣ, назарбаландӣ; саховат.

Зи ҳимматбаландим сармояест,
К-аз он тахти шоҳӣ камин поест. *Ҷомӣ*

**ҲИМОМ** I *а.* حمام марг.

Пас бигуфтӣ ҳар гиёҳе феълу ном.
Ки ман ӯро ҷонаму инро ҳимом. *Румӣ*

**ҲИМОМ** II *а.* همام *ҷ.* **ҳумом.**

**ҲИМОР** *а.* حمار хар, маркаб, дарозгӯш.

Бар ҳимор савор шудӣ ва худро ба ҳасби зоҳир чунон намудӣ, ки аз худо хавфнок аст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИМОЯ||ҲИМОЯТ** *а.* حمايه||حمايت нигаҳбонӣ, ҳафозат; паноҳ, мудофиа, пуштибонӣ.

Дорам зи абрӯвони ту чашми иноятe,
К-аз ноз гар кушӣ, накунандам ҳимояте.
*Камоли Хуҷандӣ*

Боз ову фурӯғи дигараш деҳ,
Дасте зи ҳимоя бар сараш неҳ. *Шоҳин*

**ҲИН** I *а.* حين вақт, ҳангом.

Бояд, ки подшоҳ низ дар ҳини иқтидор афв кунад.
*Аҳмади Дониш*

**ҲИН** II هين *калимаи нидо* 1. ана, инак; огоҳ бош, эҳтиёт шав!

Ҳин машав мағрури ин гулгунааш,
Неши нӯшолудаи ӯро маҷаш! (1) *Румӣ*

Ин нафси фиребанда, ки ғирр асту ғурур аст,
Ҳин, ишқ бар ин ғарраи ғаддор мадоред!
*Шамси Табрезӣ*

2. шитоб кун, зуд.

Ба киштии Нӯҳам расон ҳин, ки ғам
Чу тӯфон ба гирдам фароз омадаст. *Анварӣ*

**ҲИН** III *а.* هین селоб.

Аз кӯҳсор дӯш ба ранги май
Ҳ и н омад, эй нигор, май овар, ҳин! *Дақиқӣ*

**ҲИНДБО** هندبا коснӣ.

**ҲИНДИДАРОЙ** هندیدرای **1.** занги ҳиндӣ, зангӯлаи сохти ҳиндӣ; **2.** дорои занги ҳиндӣ.

Хурӯшидани кӯс бо карраной,
Ҳамон зиндапилони ҳиндидарой. *Фирдавсӣ*

**ҲИНДОНА** هندانه *ниг.* **ҳиндувона** I.

Надорад чуз сухан дурдонаи ақл,
Накорад ғайр аз ҳиндонаи ақл. *Фавқӣ*

**ҲИНДУ** هندو **1.** мардуми Ҳинд, сокини аслии Ҳиндустон; **2.** ғулом, ғуломи сиёҳ.

Ҳар кас ар ҳиндуи худро шод созад рӯзи ид,
Шод кун мискин Ҳилолиро, ки ӯ ҳиндуи туст.
*Ҳилолӣ*

**3.** *маҷ.* сиёҳ.

Зулфи ҳиндуи ту гуфтам, ки дигар раҳ назанад,
Солҳо рафт бад-ин сирату сон аст, ки буд.
*Ҳофиз*

Агар он турки шерозӣ ба даст орад дили моро,
Ба холи ҳиндуяш бахшам Самарқанду Бухороро.
*Ҳофиз*

**4.** *маҷ.* холи сиёҳи ёр.

Гар зи дасти зулфи мушкинат хатое рафт, рафт,
В-ар зи ҳиндуи шумо бар мо ҷафое рафт, рафт.
*Ҳофиз*

◇ **ҳиндуи пир** (ё **чарх**) сайёраи Зуҳал; **ду ҳиндуи дилдузд** *кинояаз* ду зулф, гесӯ.

Ду ҳиндуи дилдузди пурпечу тоб
Фурӯ басту афканда бар офтоб. *Хоҷу*

**ҲИНДУБОР** هندوبار **1.** Ҳиндустон; **2.** сиёҳидон.

**ҲИНДУВОНА** I هندوانه тарбуз; ◇ **ҳиндувона зери бағали** *касе* **додан** касеро бо чизе мағрур кардан, ки ӯ лоиқи он набошад.

**ҲИНДУВОНА** II هندوانه монанди ҳинду сиёҳ.

Ба мани ҳиндувона рахт аз бахт
Тараби зангиёна менарасад. *Хоқонӣ*

**ҲИНДӢ** هندی **1.** мансуб ба Ҳинд, сокини Ҳиндустон; **шамшери ҳиндӣ** шамшере, ки аз пӯлоди Ҳиндустон сохта шудааст; **2.** *маҷ.* теғ, шамшер.

Чу ҳиндӣ занам бар сари жандапил,
Занад пилбон ҷома дар хумми нил. *Низомӣ*

**ҲИНО** *а.* حنا гиёҳе, ки дар кишварҳои минтақаи гарм мерӯяд ва барги онро кӯбида, бо об тар карда, ба сару дасту пой мемоланд, ки ба мӯй ва пӯст ранги сурхи баланд медиҳад.

Ба бедорӣ намеояд зи шӯхӣ бар замин пояш,
Магар машшота дар хоб он парирӯро ҳино бандад.
*Соиб*

Нозбӯро аз бунафша нозболин зери сар,
Шохи гулро бистари барги ҳино дар зери пост.
*Сайидо*

◇ **ҳинои маҷнун** ӯсма; **ҳинои сари нохун** сурхие, ки қариб ба нест шудан бошад; ҳар чизе, ки ба зудӣ нест шуда меравад.

Бе рухат базми тарабро набувад ранги субот,
Сурхии шиша ҳинои сари нохун бошад. *Шавкат*

**ҳинои қадаҳ** шароб, май.

Гузашта иди баҳору зи тангдастиҳо
Рухе ба ранг надодем аз ҳинои қадаҳ. *Соиб*

**ҳино бар каф ниҳодан** аз кор боздоштан, бе кор монондан.

Манъи ҳукмат дасти гардунро ниҳад бар каф ҳино
Дар ҳар он азме, ки аз нӯки қалам кардӣ ҳизоб.
*Анварӣ*

**ҳинои зиёдаро ба пошна банданд** *зарб.* чизи фаровон қимат надорад; **ҳинояш ранге надорад** *зарб.* ба суханни ӯ эътиборе нест.

**ҲИНОБАНДОН** حنابندان ҷашни ҳино бастани арӯс пеш аз тӯй.

**ҲИНОБАНДӢ** حنابندی **1.** *ниг.* **ҳинобандон; 2.** ранг кардан бо ҳино, сурх кардан чизеро.

Аз ашки лоларанг ҳинобандие кунем,
Дил аз нигоҳи аҳдшикан баргирифтаем. *Зуҳурӣ*

**ҲИНОКОР** حناكار касе, ки ҳино мекорад.

Дил аз тараби ту заъфаронзор,
Дар хуни ҷигар ғамат ҳинокор. *Файзӣ*

**ҲИНОҲИН** هینا هین дар ҳоли шитоб, шитобзадагӣ.

Рахнае кард назм ҳоли маро,
Дар ҷунон доругиру ҳинохин. *Анварӣ*

**ҲИНТА** *а.* حنطه гандум.

**ҲИНҶОР** هنجار *ниг.* **ҳанҷор.**

**ҲИР(Р)** *а.* هر гурба; ◇ **ҳирро аз бир надонистан** ҷоҳилу нодон будан, нағзро аз бад фарқ карда натавонистан, миёни ду чиз фарқ гузошта натавонистан.

Кист шоир кунун яке мудбир,
Ки надонад зи ҷаҳл ҳир аз бир. *Ҷомӣ*

Хушо онон, ки ҳир аз бир надонанд,
На ҳарфе дарнависанду на хонанд. *Бобо Тоҳир*

**ҲИРАВӢ||ҲАРАВӢ** هروی **1.** мансуб ба Ҳирот, ҳиротӣ; аҳли Ҳирот; 2. яке аз забонҳо (лаҳҷаҳо)-и эронӣ.

**ҲИРАФ** *а.* حرف *ҷ.* **ҳирфа||ҳирфат.**

Ва бояд ки арбоби камол ва ҳираф ва саноеъро маунат фармояд. *Аҳмади Дониш*

**ҲИРБО** *а.* حرباء буқаламун.

Бо чунин кам душманон кай хоҷа оғозад ба ҷанг?
Аждаҳоро ҳарб нанг ояд, ки бо ҳирбо кунад.
*Манучеҳрӣ*

**ҲИРЕВА** هریوه мансуб ба Ҳирот; **зарри ҳирева** зари холис, ки дар Ҳирот роиҷ будааст.

Чароғе гирифтам чунон чун бувад,
Зи зарри ҳирева сари ҳанҷаре. *Манучеҳрӣ*

**ҲИРЗ** *а.* حرز **1.** паноҳгоҳ, ҷои эмину мустаҳкам; нигоҳдорӣ, муҳофизат.

...Бифиристоданд, то ҳирзи лашкари ислом кунад. «*Таърихи Табарӣ*»

Аксари он ба ҳирзу муқосама ҳосил мешуд... *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

2. *маҷ.* тӯмор, таъвиз.

Чу ҷоду зи ҳирзу чу дузд аз асас,
Чу теҳу зи бозу чу кабк аз қафас... *Хоҷу*

**ҲИРМОН** *а.* حرمان маҳрумӣ, бенасибӣ, бебаҳрагӣ, ноумедӣ, маҳҷурӣ.

В-ар гирья кунам зи доғи ҳирмон,
Гӯяд, ки: Ба гирья нест фармон! *Ҷомӣ*

Ниҳам сар ба зонуи ҳирмону тарсам,
Ки хоки раҳат бар ҷабин ҳам намонад. *Мушфиқӣ*

**ҲИРМОНСАРО** حرمان‌سرا *киноя аз* дуньёи ноумедӣ, бенасибӣ.

Фалак, к-ӯ дермеҳру зудкин аст,
Дар ин ҳирмонсаро кори вай ин аст. *Ҷомӣ*

**ҲИРОБ** *а.* حراب *ҷамъ* **1.** *ч.* **ҳарба.**

Роҳе буридаам, ки дарахтони ӯ зи хор
Ҳамчун муборизоне буданд бо ҳироб.
*Масъуди Саъд*

2. ҷангӣ, ҷангара.

Ҳар ки бошад дар пан шери ҳироб,
Кам наёяд рӯзу шаб ӯро кабоб. *Румӣ*

**ҲИРОСАТ I** *а.* حراثت киштукор, зироат, деҳқонӣ.

Бояд, ки даҳоқин бар зироат ва ҳиросат иштиғол намоянд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИРОСАТ II** *а.* حراست муҳофиза, нигаҳбонӣ, посбонӣ.

Савоб ин аст, ки ман то рӯз бедор бошам ва шарти ҳиросат ба ҷой орам. *Авфӣ*

Ҳиросати раийят бар подшоҳ воҷиб ва лозим аст.
*Саъдӣ*

**ҳиросат кардан** посбонӣ кардан.

Пас ҳама шаб кун ҳиросат, дор пос,
То на мустаъсал кунад дуздаш зи дос. *Румӣ*

Подшоҳон посбононанд, хуфтан шарт нест,
Ё макун, ё чун ҳиросат мекунӣ, ҳушьёр бош!
*Саъдӣ*

**ҲИРОСАТПЕША** حراست‌پیشه посбон, нигаҳбон, мудофеъ.

Сиво... фаровон қилоъро, ки аз вуҷуди ҳиросатпешагон ва асбоби қалъадорӣ тиҳӣ буд, ба тасарруф овард. *«Хизонаи омира»*

**ҲИРР** *а.* هر *ниг.* **ҳир(р).**

**ҲИРС** *а.* حرص орзӯи аз ҳад зиёд; ҳарисӣ, тамаъкорӣ, чашмгушнагӣ.

Ҳумойвор ба як устухон қаноат кун,
Ба бодн ҳирс мапар чун магас ба гирди асал.
*Исмат*

Аз ҷавоби талх гардад ҳирси соил бештар,
Додани дашномро донад гадо инъоми хеш.
*Сайидо*

**ҲИРФА‖ҲИРФАТ** *а.* حرفه‖حرفت касб, ҳунар, пеша.

Ҳар чӣ аз он ҳирфа ба даст овардӣ, кӯдаконро зиёфат кардӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИРӢ** هری шакли дигари Ҳирот.

Ба Марву Нишопуру Балху Ҳирӣ
Фиристод бар ҳар суве лашкарӣ. *Фирдавсӣ*

**ҲИРҚА‖ҲИРҚАТ‖ҲУРҚА‖ҲУРҚАТ** *а.* حرقه‖حرقة сӯзиш, сӯхтан.

**ҲИС(С)** *а.* حس қобилияти дарки таассуроти берунӣ; дарк, дарьёфт.

Самъу басару завку шам(м)у ҳис, ки бад-ӯ ёфт
Ҷӯянда зи ноёфтани хайр имонро. *Носири Хисрав*

Ҳис асири ақл бошад, эй фалон,
Ақл асири рӯҳ бошад, ҳам бидон! *Румӣ*

**ҳисси самъ** қувваи шунавоӣ.

Аввалан қуввати шунавоист ва онро ҳисси самъ гӯянд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҲИСЕБ** *а.* حسیب *имолаи* **ҳисоб.**

Чу дар тангдастӣ надорӣ шикеб,
Нигаҳ дор вақти фарохӣ ҳисеб (2). *Саъдӣ*

**ҲИСН** *а.* حصن паноҳгоҳ; қалъа.

Зи ҳисне, ки меъмори рои ту баст,
Тилисми ғурури аодӣ шикаст. *Зуҳурӣ*

Эшонро маҷол намонд, ки ба ҳисне илтиҷо кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҳисни муаллақ** (**ё фирӯза, ҳазормеҳӣ**) *киноя аз* осмон; **ҳисни ҳасин** қалъаи мустаҳкам.

**ҲИСО** *а.* حصاء сангрезаҳо.

**ҲИСОБ** *а.* حساب **1.** шумор, миқдор; паймоиш.

Берун аз ин кайла ва тағори мазкур ҳеҷ паймона ва истилоҳи дигар миёни халқ набошад, то муомала ва ҳисоб рост бувад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ҳисоб ба динор, бахшиш ба харвор.
*Зарбулмасал*

2. андоза, ҳад, ҳудуд.

Омад ба сари рамида Маҷнун,
Дидаш зи ҳисоби ақл берун. *Ҷомӣ*

Дӯш мекардӣ ҳисоби ошиқон,
Ҳеҷ моро дар шумор овардаӣ? *Анварӣ*

3. арифметика, як қисми риёзиёт; ◇ **ҳисоби кор** *киноя аз* кору бор, тартиби кор.

Ҳакиме дошт, к-андар олами хок
Хабардор аз ҳисоби кори афлок. *Мулҳам*

**ҳисоби фароиз** *д.* қонунҳои тақсими мероси мурдагон; **ҳисоби ҷумал** *ниг.* **абҷад; ҳисоб баргирифтан** ба эътибор гирифтан, аҳамият додан; тарсидан.

Хирад зи пирии ман кай ҳисоб баргирад,
Ки бо чу ту санаме тифл ишқ мебозам. *Ҳофиз*

**ҳисоб бурдан** *аз касе* касеро ба эътибор гирифтан ва аз он тарсидан; **ҳисоб гирифтан** муқоиса кардан.

Гирифтам ҳисоби ҷамолаш ба моҳ,
Рухи ӯ зи сад маҳ фузун омадаст.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҳисоб дигар кардан** дигаргун кардани алоқа ва муомила.

Агар хоҳӣ, ҳисобамро дигар кун,
Раҳи наздикро наздиктар кун. *Низомӣ*

**ҳисоб доштан** *бо касе* ба касе қасд, ғараз доштан.

Пиндорӣ дард гаштам, гӯӣ, ки дар ду олам
Ҳар ҷо ки ҳаст дарде, бо ман ҳисоб дорад. *Анварӣ*

**ҳисоб равшан кардан** доду муомилаи худро бо касе баробар намудан.

Ту дар ҳисоби дилҳо н-овардай дили ман,
Гӯё ки бо дили ман кардӣ ҳисоб равшан.
*Санҷари Кошӣ*

**ҳисоб талабидан** аз касе ҳисобот пурсидан; *киноя аз* ҳисоб додан дар рӯзи қиёмат.

Фардо, ки ҳисоби ҷумла олам талабанд,
Он зарра, ки дар ҳисоб н-ояд, моем.
*Афзали Собит*

**дар ҳисоб овардан** ба назари эътибор гирифтан, ба қатор даровардан.

Мекунам исьён ба уммеде, ки дар рӯзи ҳисоб
Бо вуҷуди нокасиҳо дар ҳисобам оваранд. *Савдо*

**ҲИСОБГОҲ** حسابگاه**: ҳисобгоҳи ҳашр** *д.* **майдони қиёмат.**

Ба ҳисобгоҳи ҳашрам зи гуноҳи кас напурсанд,
Рақами ғуломии ӯ чу битобад аз ҷабинам. *Исмат*

**ҲИСОБӢ** حسابی **1.** мансуб ба ҳисоб; **2.** лоиқ, арзанда, **муҳим.**

Шаҳри Бурхонпур ... ба Миср даъвии ҳамсарӣ менамуд ва Зинобод ҳам аз қасаботи ҳисобӣ шуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲИСОД** *а.* حصاد *ниг.* **ҳасод.**

**ҲИСОМ||ҲУСОМ** *а.* حسام шамшер, **теғ.**

Ба ҳарби аҳли залолат зи баҳри куштани ҷаҳл
Сухан туро чу буранда ҳисом бояд кард.
*Носири Хисрав*

Баровард хуршед заррин ҳисом,
Фурӯ рафт маҳ ҳамчу заррин сипар.
*Масъуди Саъд*

**ҲИСОН** I *а.* حسان *ҷ.* **ҳасан.**

**ҲИСОН** II *а.* حصان аспи нар.

**ҲИСОНАТ** *а.* حصانت *ниг.* **ҳасонат.**

**ҲИСОР** *а.* حصار **1.** иҳота кардан, муҳосира, печонда **гирифтан.**

Чу иқлими душман ба ҷангу ҳисор
Гирифтӣ, ба зиндониёнаш сипор. *Саъдӣ*

2. ҷои мустаҳкам, қалъа; девори даври қалъа.

Ба сӯи ҳисори диж андаркашид,
Биёбону бераҳ сипаҳ густарид. *Фирдавсӣ*

Қулоҳи хонабардӯшон ҳисори офият бошад,
Балое одамиро бар сар аз дастор меояд. *Сайидо*

**ҲИСОРДОРӢ** حصارداری нигоҳдории қалъа, қалъабонӣ.

... Ва Малик Муҳаммад асбоби ҳисордорӣ мураттаб сохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИСОРӢ** حصاری шаҳр ё одами муҳосирашуда.

Омад паи он маҳи ҳисорӣ
Ороста чун фалак иморӣ. *Ҷомӣ*

**ҲИСРИМ** *а.* حصرم ғӯраи ангур; меваи норасида, мас. **хурмо.**

Давлат ба рӯзгор тавонад асар намуд,
Ҳисрим ба чор моҳ тавонад шароб шуд. *Хоқонӣ*

**ҲИСС** *а.* حس *ниг.* **ҳис(с).**

**ҲИССА** *а.* حصه саҳм, баҳра, қисмат.

Ҳар якеро аз атрофи билод ҳиссае муайян кард. *Саъдӣ*

Чу уқобе гузар бар эшон кард,
Ҳиссаи хеш дар миён оранд. *Мушфиқӣ*

**ҲИТА** *а.* حيطه *ниг.* **ҳайта.**

**ҲИФЗ** *а.* حفظ нигоҳбонӣ, нигоҳдорӣ.

Ин шева агарчи барои ҳифзи давлат дар зоҳир марзӣ афтод, лекин дар охир зарари бисьёр ба ҳавошии салтанат расонид. *Аҳмади Дониш*

Аҳли ҳимматро зи гавҳар он чи бояд ҳифз кард,
Дар муҳнати офариниш обрӯи соил аст. *Соиб*

**ҲИФОЗ** *а.* حفاظ нигоҳбонӣ, нигоҳдорӣ, амният; парҳезгорӣ.

В-ин ки дастури тезбини ман аст,
Дар ҳифози гала амини ман аст. *Низомӣ*

Ҳифоз — оинаро ин як ҳунар бас,
Ки пеши кас нагӯяд ғайбати кас. *Низомӣ*

**ҲИФОЗА||ҲИФОЗАТ** *а.* حفاظه||حفاظت *ниг.* **ҳифоз.**

Инак зи аломате, ки пайдост,
Аз одамиён ҳифоза бархост. *Хоқонӣ*

**ҲИШМАТ** *а.* حشمت **1.** бузургӣ, дабдаба, шукӯҳу ҷалол.

Зи ҷоми май чу туро вақт хуш шавад, Ҷомӣ,
Мазиди ҳишмати шоҳи ҷамиқтидор талаб. *Ҷомӣ*

2. шармгинӣ, маҳҷубӣ, шарму ҳаё; хоксорӣ, фурӯтанӣ.

Рӯзе пардаи ҳишмат аз миён бардошт ва аз ӯ суол кард. *Авфӣ*

**ҲИШТАН** هشتن **1.** тарк кардан, партофтан, мондан.

Муқимони сари кӯят чу Исмат
Наиму нози ҷаннатро биҳиштанд. *Исмат*

2. гузоштан, раҳо кардан, сар додан.

Ба ҷое нахусбад уқоби далер,
Ки обе тавон ҳишт ӯро ба зер. *Низомӣ*

Аз даст чаро ҳишт сари зулфи ту Ҳофиз?
Тақдир чунин буд, чӣ кардӣ, ки биҳиштӣ. *Ҳофиз*

**ҲИЯЛ** *а.* حيل *ҷ.* **ҳила||ҳилат.**

Аз бало бигрехтӣ бо сад ҳиял,
Аблаҳи овардат ин ҷо бо аҷал. (1) *Румӣ*

Будӣ, алқисса, ба сад макру ҳиял,
Ҷилвагар дар чашми ӯ дар ҳар маҳал. (1) *Ҷомӣ*

**ҲИҚБА||ҲИҚБАТ** *а.* حقبه||حقبة *ниг.* **ҳуқб.**

**ҲИҚД** *а.* حقد кина, нафрат; буғз.

Боистӣ ... ниҳоли ҳиқд ва ҳасад намекоштӣ, то имрӯз меваи балият ... намечидӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Эй муарро асли олӣ-ҷавҳарат аз ҳиқду ҳирс.
В-эй мубарро зоти маймунахтарат аз зарқу рев.
*Ҳофиз*

**ҲИҚФ** *а.* حقف регтӯдаи калон.

**ҲИЧЕБ** *а.* حجيب *имолаи* **ҳиҷоб.**

Ба ҳиҷоб андарун шавад хуршед,
Гар ту гирӣ аз он ду лола ҳиҷеб. (1) *Рӯдакӣ*

Чун дигарон зи дил наравӣ, гар равӣ зи чашм,
Қ-андар миёни ҷонию аз дида дар ҳиҷеб. (1) *Саъдӣ*

**ҲИЧЕЗ** *а.* حجيز *имолаи* **Ҳиҷоз.**

Ба Ҳинд омадам баъд аз он растахез
В-аз он ҷо ба роҳи Яман то Ҳиҷез. (1) *Саъдӣ*

**ҲИЧО** I *а.* هجاء *ниг.* **ҳаҷв.**

Чу шоир биранҷад, бигӯяд ҳиҷо.
Ҳиҷо то қиёмат бимонад ба ҷо. *Фирдавсӣ*

Ин фахр бас маро, ки надидаст ҳеҷ кас
Дар насри ман мазаммату дар назми ман ҳиҷо.
*Абдулвосеи Ҷабалӣ*

**ҲИҶО** II *а.* هجا як ё якчанд овози калима, ки бо як нафасбарорӣ талаффуз мешавад.

**ҲИҶОБ** *а.* حجاب **1.** парда; ниқоб, рӯпӯш; *маҷ.* монеа.

Дари сарой кушодааст ва ҳеҷ ҳиҷоб нест.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳиҷоби роҳ туӣ, Ҳофиз, аз миён бархез,
Хушо касе, ки дар ин роҳ бе ҳиҷоб равад. *Ҳофиз*

Заҳмати хеш бибар аз сарам, эй мардуми чашм,
Ки миёни ману ӯ дида ҳиҷоб аст имшаб.
*Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *маҷ.* ҳаё, шарм.

Нанҳода по ба хонаи оина аз ҳиҷоб,
Ин содарӯй сурати худро надидааст. *Сайидо*

◇ **ҳиҷоби кӯҳлӣ** *киноя аз* абри сиёҳ; **ҳиҷоби ҳоҷиз** *анат.* пардаи миёни ковокии сина ва шикам, диафрагма.

**ҲИҶОБА||ҲИҶОБАТ** *а.* حجابه||حجابت пардадорӣ, дарбонӣ, дарвозабонӣ.

Музаффар ... ки мансаби ҳиҷобат дошт, бо тоифае аз хавосу хадам гурехт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲИҶОЗ** *а.* حجاز **1.** номи ноҳияе дар Арабистон, ки Маккаву Мадина дар он воқеъанд.

Кас набинад, ки ташнагони Ҳиҷоз
Бар лаби оби шӯр гирд оянд,
Ҳар куҷо чашмае бувад ширин,
Мардуму мурғу мӯр гирд оянд. *Саъдӣ*

**2.** яке аз мақомҳои мусиқӣ.

Бизан парда бо ман ба оҳанги соз,
Гаҳе аз Сифоҳон, гаҳе аз Ҳиҷоз. *Шоҳин*

**ҲИҶОРА||ҲИҶОРАТ** *а.* حجاره||حجارت *ҷ.* **ҳаҷар** I.

**ҲИҶР** *а.* هجر *ниг.* **ҳаҷр** II.

**ҲИҶРАТ** *а.* هجرت **1.** ҷудо шудан аз ватан ва хонумон, тарки ватан.

Барзуя бо нашоти тамом ... фаро менамуд, ки барои талаби илм ҳиҷрат кардаам ...
*«Калила ва Димна»*

**2.** кӯчидани Муҳаммад ва пайравони вай аз Макка ба Мадина, ки дар 16 июли соли 622 милодӣ воқеъ гардид ва ин ибтидои солшумории мусулмонон—ҳиҷрии қамарӣ қарор дода шуд. Соли ҳиҷрии қамарӣ 354 рӯз буда ҳар сол аз солшумории шамсӣ 11 рӯз ва дар 33 сол ба қадри як сол фарқ мекунад. Барои гузаронидани соли ҳиҷрӣ ба милодӣ аз ҷадвал ва формулаи махсус истифода бурда мешавад. Аввали солшумории ҳиҷрӣ аввали моҳи муҳаррам аст.

Дар он муддат, ки моро вақт хаш буд,
Зи ҳиҷрат шашсаду панҷоҳу шаш буд. *Саъдӣ*

**ҲИҶРОН** *а.* هجران дурӣ аз ёрону дӯстон ва хешон, махсусан аз маъшуқ, ҷудоӣ, фироқ.

Ба рӯзи васл ғофил будам аз шабҳои ҳиҷронат,
Ки дар айёми шодӣ дарду ғам пайдо намеояд. *Исмат*

Баски кардам гирья дар водии ҳиҷрон, баъд аз ин
Ҷои об аз дидаи ман хуни ноб омад бирун. *Махфӣ*

**ҳиҷрони сияҳ** фироқи ғуссаангез.

Ҳиҷрони сияҳ гар аз туам гашт,
Он низ ҳам аз сапедкорист. *Анварӣ*

**ҲИҶРОНЗАДА** هجرانزده аз ёраш дуршуда, ба ғарибӣ афтода.

Нури назари хонаи дил шӯълаи оҳ аст,
Ҳиҷронзадаро чашми чароғе беҳ аз ин нест. *Махфӣ*

**ҲИҶРӢ** هجرى мансуб ба ҳиҷрат; солшумории мусулмонон, ки аз ҳиҷрати Муҳаммад 16 июли соли 622 милодӣ сар мешавад; *ниг.* **ҳиҷрат** 2.

**ҲО** I || **ҲЕ** حا||ها||حی||هی номи ду ҳарфи алифбои арабии тоҷикӣ: ҳарфи ҳаштум — ح, ки 'ҳои ҳуттӣ' низ ном дошта, дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 8 баробар аст ва ҳарфи сиву якӯм — ه, ки 'ҳои ҳавваз' ҳам номида мешавад ва ба 5 баробар аст; аз ин ду ҳарф 'ҳои ҳуттӣ' махсуси калимаҳои арабӣ буда, 'ҳои ҳавваз' байни калимаҳои арабию тоҷикӣ муштарак аст.

**ҲО** II ها **1.** *ҷонишини ишоратӣ* ин, ана, инак.

Ниҳон кай бошад аз ту ҷилвасозӣ,
Ки дар ҳар байт гӯяд бо ту розе,
Пас аз сад сол агар гӯӣ ки «Ку ӯ?»
Зи ҳар байте нидое хезад: «Ҳо ӯ!» *Низомӣ*

**2.** *ҳиссачаи тасдиқ* бале, оре.

**ҲОВАН** هاون уғурча.

Ҳован арчанд чизҳо сояд,
Ҳам бисуда шавад, чу вақт ояд. *Саноӣ*

◇ **ҳовани гардун** а) *киноя аз* осмон; б) гардиши рӯзгор.

Ҳовани гардун агар сад борашон
Хурд кӯбад андар ин гулзорашон ... *Румӣ*

**об дар ҳован кӯфтан (ё судан, сондан)** *зарб.* кори беҳудаву бефоида кардан.

Андар ин ҷои сепанҷӣ чу ниҳодӣ дил,
Об кӯбӣ ҳаме, эй беҳуда, дар ҳован. *Носири Хисрав*

**ҲОВИЯ** *а.* هاويه *д.* номи табақаи ҳафтӯми дӯзах, дӯзах.

В-он ки хонӣ кунун Муовияаш,
В-он ки дар ҳовияст зовияаш. *Саноӣ*

**ҲОВӢ** *а.* حاوى иҳотакунанда, дарбаргиранда.

Зеҳни шарифаш ҳовии фунуни маҳсус ва мафҳум буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲОД(Д)** *а.* حاد **1.** бурро, тез, нӯгтез (корд ва ғ.); **2.** *маҷ.* шиддатнок, сахт.

**ҲОДИМ** *а.* هادم нобудкунанда, вайронкунанда.

Пеши ӯ ҳам макрамат, ҳам маҳмадат ҳосил шудаст,
Ҳодими бухл он бувад, к-ӯ ҷудро омир шавад.
*Манучеҳрӣ*

**ҲОДИМУЛЛАЗЗОТ** *а.* هادم‌اللذات талхкунандаи ком; *киноя аз* марг; лақаби Азроил.

Дар ҳамон панҷ-шашрӯза ҳодимуллаззот, ки одимуломол аст, дуаспа бар сари вай тохт оварда, кавкабаи умрашро ба уфуқи мағриб расонид.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲОДИС** *а.* حادث *фалс.* тоза, нав, чизе, ки нав ба вуҷуд омадааст; *муқобили* **қадим.**

Аз қадиму ҳодису айну араз,
Печише чун Вису Ромин муфтараз. *Румӣ*

Имрӯз на шоирам, ҳакимам,
Донандаи ҳодису қадимам. *Файзӣ*

**ҳодис шудан** пайдо шудан, рӯй додан, ба вуҷуд омадан.

Дар андак муддате ҳарҷу марҷ дар амри ,мулк ҳодис шуд. *Аҳмади Дониш*

**ҲОДИСА** *а.* حادثه воқеа, тасодуф; воқеаи ногаҳонии ногувор.

Гар мавҷхези ҳодиса сар бар фалак занад,
Ориф ба об тар накунад рахти бахти хеш. *Ҳофиз*

**ҲОДИСАПАРВАРД** حادثه‌پرورد касе ки дар натиҷаи аз сар гузаронидани ҳодисаҳо ботаҷриба шудааст.

Хом чун сарв ба боғ омаду берун шуд хом
Ҳар кӣ, Соиб, ба ҷаҳон ҳодисапарвард нашуд. *Соиб*

**ҲОДИСАХЕЗ** حادثه‌خیز ҷое, ки дар он ҳодиса бисьёр рӯй медиҳад; ◇ **(ин) базмгаҳи ҳодисахез** *киноя аз* дуньё.

Бода даркаш, ки дар ин базмгаҳи ҳодисахез
Ҳар чӣ ҷуз бода бувад, ҷумла ҳаром аст ин ҷо. *Махфӣ*

**ҲОДИЯ** *а.* هادیه 1. *муаннаси* **ҳодӣ**; 2. *маҷ.* асо, чӯбдаст.

Ҳавост донаю ман доначину ҳодия дом,
Агар ба дона намондам, ба дом дармонам. *Сӯзанӣ*

3. санге, ки аз даруни об баромада меистад.

**ҲОДӢ** *а.* هادی хидояткунанда, нишондиҳандаи роҳи рост; пешво, раҳнамо, муршид.

Мухтасар он ки дар чунон водӣ,
Ақлу дилро нашуд касе ҳодӣ. *Мушфиқӣ*

Шунидам, ки ҳодии қудсипаём,
Ҳамегуфт: Ҳон, сӯи айман хиром! *Шоҳин*

**ҲОЁ-ҲОЙ** هایا های *ниг.* **ҳой-ҳуй.**

**ҲОЖ** هاژ ҳайрон, фурӯмонда, дармонда, саргашта.

Ҳама даъвӣ кунию ҳой жож,
Дар ҳама корҳо ҳақирию ҳож. *Абӯшакури Балхӣ*

**ҲОЖИДАН** هاژیدن 1. нигаристан, нигоҳ кардан; 2. фарьёд кардан.

**ҲОЖУИДАН** هاژوئیدن ҳайрон мондан; саргаранг шудан.

**ҲОЗИЛ** *а.* هازل шӯхикунанда.

Ҳар ҷиде ҳазл аст пеши ҳозилон,
Ҳазлҳо ҷидд аст пеши оқилон. *Румӣ*

**ҲОЗИМ** *а.* حازم дурандеш, оқил, пешбин; хушьёр, доно.

Ҳозиме бояд, ки раҳ то деҳ барад,
Ҳазм набвад, тамъ тоун оварад. *Румӣ*

Подшоҳи оқилу ҳозим бояд, ки дар ҳоли хашм аз мардум он ситонад, ки дар ҳоли ризо ба тадоруки он қиём тавонад намуд. *«Таърихи Яминӣ»*

Гуфтанд, ки мардум ду гурӯҳанд: ҳозим ва оҷиз ... *«Калила ва Димна»*

**ҲОЗИМА** *а.* هاضمه қувваи ҳазму гуворишии ғизо дар меъда.

Ҳозима чун бад-ӯ напардозад,
Аз занах гулхани дигар созад. *Саноӣ*

**ҲОЗИР** *а.* حاضر 1. ҳузурдоранда, мавҷуд; *муқобили* **ғоиб.**

Эй муддаӣ, бирав, ки маро бо ту кор нест,
Аҳбоб ҳозиранду ба аъдо чӣ ҳоҷат аст?! *Ҳофиз*

Гуфт: Эй ҳама ҳозирон, ки ёред,
Зинҳор, ки даст з-ӯ бидоред,
Бемории ӯ даво надорад,
Ранҷурии ӯ шифо надорад. *Ҳилолӣ*

**ҳозир кардан** овардан, ба пеш овардан.

Гирифтанд ҳолӣ ҷавонмардро,
Ки ҳозир кунад сим ё мардро. *Саъдӣ*

Амирзода кас фармуд, ки рафта Махдумро ба таҳқир ва иҳонати тамом ҳозир кунад. *Аҳмади Дониш*

2. омода, тайёр, муҳайё.

Барои анҷоми авомир ҳозирам.*

Ҳозир ба ҷанг бош, агар сулҳат орзуст. *Зарбулмасал*

◇ **ҳозирони пои рикоб** касоне, ки дар вақти савора сайру сафар кардани подшоҳ ба ӯ ҳамроҳ бошанд.

**ҲОЗИРҶАВОБ** حاضرجواب касе, ки бадоҳатан ҷавоб дода метавонад, касе, ки ҳамеша омодаи ҷавоб аст.

Тааммулкунон дар хатову савоб
Беҳ аз жожхоёни ҳозирҷавоб. *Саъдӣ*

◇ **ғамзаи ҳозирҷавоб** чашмакзании зудтаъсиркунанда.

То гуфтамаш бикуш, зи мижа теғ ронда буд,
Мо бандаем ғамзаи ҳозирҷавобро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲОЗИҚ** *а.* حاذق 1. моҳир, некдон, комил, устоди комил дар фанне, махсусан дар соҳаи тиб.

Яке аз мулуки аҷам табибе ҳозиқро ба хидмати Мустафо фиристод. *Саъдӣ*

Дар маслаҳати илоҷи ошиқ
Бемор шавад табиби ҳозиқ. *Ҳилолӣ*

2. тахаллуси шоири тоҷики асри XIX Ҷунайдуллomaхдум (қатлаш с. 1843).

Ҳозиқ, шакар чакад зи наи хомаат, магар
Бинвиштаӣ ба ёди лаби он нигор хат? *Ҳозиқ*

**ҲОИЗ** I *а.* حائز доранда, дарбаргиранда, фароҳамоваранда.

**ҲОИЗ** II || **ҲОИЗА** *а.* حائض||حائضه зани ҳайздида.

Ҳоиз ӯ, ман шуда ба гармоба,
Моҳӣ ӯ, ман тапида дар тоба. *Саноӣ*

**ҲОИЛ** I *а.* حائل монеъшаванда миёни ду чиз, боздоранда.

Басе хунҳо, ки аз чашмат миёни чашму дил рафтӣ,
Агар хайли хаёли ту набудӣ дар миён ҳоил. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳамешуд ҳар нафас ҷони ҷаҳоне тоза аз васлаш,
Гар ин ҳиҷрони мардумкуш намешуд дар миён ҳоил. *Исмат*

**ҲОИЛ** II *а.* هائل даҳшатнок, воҳиманок, даҳшатангез, ҳавлнок.

Шаби торику бими мавҷу гирдобе чунин ҳоил,
Куҷо донанд ҳоли мо сабукборони соҳилҳо? *Ҳофиз*

... Туро дар вартаи ҳоил мебинам. *Авфӣ*

**ҲОИНА** هائنه||هاینه *шакли кӯтоҳшудаи* **ҳароина.**

**ҲОИР** *а.* حائر саргашта, саргардон; мутаҳайир, ҳайрон.

**ҲОИТ** *а.* حائط 1. девор; 2. боғи атрофаш девор кашидашуда.

Мансур ибни Нӯҳ бар роҳи Самтӣ ҳоитҳо ва боғҳои бо нузҳат бихарид. «*Таърихи Наршахӣ*»

Дӯстӣ биб(у)рид з-он мухлис тамом,
Рӯ ба ҳоит кард, то н-орад салом. *Румӣ*

**ҲОЙ** هاى *калимаи нидо* эй!, ой!, огоҳ бош!

**ҲОЙ-ҲОЙ** هاى‌هاى **1.** *калимаи нидо* зуд-зуд!, шитоб! (ба шитоб водор мекунад); **2.** гирьяву нола, шӯру ғавғои мотамзодагон.

Чунон офаринад, ки оядш рой,
Ки мондему монем бо хой-хой. *Фирдавсӣ*

Намози шоми ғарибон чу гирья оғозам,
Ба ҳой-ҳой ғарибона қисса пардозам. *Ҳофиз*

**ҲОЙ-ҲУЙ||ҲОЁ-ҲОЙ||ҲОЮ-ҲУЙ** || هاى‌هوى || هايا‌هاى || هاى‌وهوى шӯру ғавғо дар маҷлиси шодӣ, ғалоғула.

Фалак аз маҷлиси унси ту пур аз ҳоё-ҳой,
Олам аз гирьяи хасми ту пур аз ҳую-ҳой. *Анварӣ*

Ҳою-ҳӯе кард шайху боз ронд,
Кӯдаконро боз сӯи хеш хонд. *Румӣ*

Сипаҳ доғдил, шоҳ бо ҳою-ҳуй.
Сӯи боғи Эраҷ ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

Мутриб чӣ парда сохт, ки дар пардаи самоъ
Бар аҳли ваҷду ҳол дари ҳою-ҳӯ(й) бибаст. *Ҳофиз*

**ҲОҚАЗО** *а.* هكذا ба ин тариқ, ҳамин хел, ба ин тартиб, ин тавр.

**ҲОКИМ** *а.* حاكم **1.** ҳукмкунанда; касе, ки дар миёни ду ё чанд кас лаёқати ҳукмбарорӣ дошта бошад, ҳақам, қозӣ.

Вай [ақл] чун ҳоким аст, ки дар корҳо руҷӯъ бо вай кунанд ва қазову аҳком ба вай аст.
«*Таърихи Байҳақӣ*»

Ҳокими худ бошу ба دониш бисанҷ
Ҳар чӣ кунӣ, рост ба меъёри хеш. *Носири Хисрав*

**2.** фармондеҳ, фармонфармо, касе ки аз тарафи ҳукумат мутасаддии идораи шаҳр ё вилояте бошад.

Чаро булбул нагардад дур аз боғ,
Ба шаҳри бӯстон ҳоким шуда зоғ. *Мулҳам*

Моли ғоратзада аз ҳокими деҳ бояд ҷуст,
Гургро нест гунаҳ, ҷурми шубон хоҳад буд. *Сайидо*

**ҲОКИМНИШИН** حاكم‌نشين ҷое, ки ҳоким дар он иқомат ва ҳукмронӣ мекунад.

Аҷмар дар ин дафъа ҳокимнишини мусулмонон шуд. «*Таърихи Фаришта*»

**ҲОКӢ** *а.* حاكى баёнкунанда, ҳикоякунанда, гӯянда.

Номаи дӯст ҳокӣ аз дили ӯст,
Дӯстро чист беҳ зи номаи дӯст? *Саноӣ*

**ҲОЛ** I *а.* حال **1.** чигунагӣ, вазъият, ҳолат; чигунагии саломатӣ ва тандурустӣ, аҳвол.

Туро, ки мешунавӣ, тоқати шунидан нест,
Маро, ки металабам, худ чӣ гуна бошад ҳол? *Рӯдакӣ*

Шуд маро ҳол дигар аз ғами он шӯх, вале
Назари лутф ба ҳоли дигарон аст ӯро. *Ҷомӣ*

**ҳоли парешон** вазъу ҳолати ногувор, вазъияти бад.

Расвоию рӯзи сияҳу ҳоли парешон —
Инҳо ҳама воқеъ шуду зулфат сабаб афтод.
*Мушфиқӣ*

**ҳоли шарар** ҳоли пуртафу тоб, пурсӯзу гудоз.

Имшаб ба хаёлат дили ман фикри дигар дошт,
Монанди самандар ҳама шаб ҳоли шарар дошт.
*Махфӣ*

**ҳолу аҳвол** ҳолату кайфият, кору бор, аҳволи саломатӣ, вазъият.

Парешон бигардам дусад сол беш,
Чунин дидаам ҳолу аҳволи хеш. *Фирдавсӣ*

**2.** шодӣ, хушӣ, нишот, тараб; дар тасаввуф — ваҷд, рӯҳбаландӣ, шӯр.

Айшест маро бо ту чунон ки наяндешӣ,
Ҳолест маро бо ту чунон ки напиндорӣ. *Манучеҳрӣ*

Рози даруни парда зи риндони маст пурс,
К-ин ҳол нест зоҳиди олимақомро. *Ҳофиз*

**ҳол кардан** ба ҳолати ваҷд омадан; **ҳол овардан** а) ба ваҷд овардан.

Биё, соқӣ, он май, ки ҳол оварад,
Кароmat фазояд, камол оварад. *Ҳофиз*

б) ноз кардан, баҳона овардан.

Амир ... гуфт: Набояд Бунаср ҳол меоварад, то бо ман ба сафар наояд. «*Таърихи Байҳақӣ*»

**3.** замон, ҳангом, вақт.

Ва Муҳаммад Амин гарчи ба Бағдод кушта шуд, аммо дар он ҳол халифа набуд. «*Калила ва Димна*»

**4.** акнун, ҳоло, ҳозир.

Ҳол бо каҷкамон рост кунад кори ҷаҳон,
Ростӣ, тираш каҷӣ кунад андар ҷигаро.
*Шокири Бухороӣ*

**ҳол ва мустақбал** ҳозира ва оянда.

Бурҳон-Низом ... пайғом дод, ки ... ҳол ва мустақбалро монанди мозӣ хаёл накарда, гӯшанишинӣ ва саломатиро беҳтарини умур донанд.
«*Таърихи Фаришта*»

◇ **ба** (*ё* **дар**) **ҳар ҳол** дар ҳар маврид, ба ҳар сурат, ба ҳар ваҷҳ, ба ҳар роҳ.

Ба ҳар ҳол бошанд аз ӯ бозпас,
Ки ӯро ҷаҳондор ёр асту бас. *Фирдавсӣ*

**ба ҳеҷ ҳол** дар ҳеҷ сурат, ҳаргиз.

Душманон ... ба ҳеҷ ҳол ба мурод нахоҳанд расид.
«*Таърихи Байҳақӣ*»

**дар ин ҳол** дар ин сурат, дар ин мавқеъ; **дар ҳасби ҳол** аҳволро дар назар гирифта, мувофиқи аҳвол; **ҳол доштан** ҳавсалаи кореро доштан, мӯҳайёи коре будан; **аз ҳол рафтан** (*ё* **шудан**) беҳуш шудан; заиф ва бемадор шудан.

Сари Ҳасанакро дидам, ман аз ҳол бишудам.
«*Таърихи Байҳақӣ*»

**ба ҳоли** *касе* **сӯхтан** аз дидани ҳоли касе сахт мутаассир шудан.

Намерезад касе бар оташи бетобиам обе,
Ба ҳолам ошно мегирьяду бегона месӯзад. *Сайидо*

**ҲОЛ** II هال қарор, осоиш.

Дилаш гашт пуроташ аз меҳри Зол,
Аз ӯ дур шуд хӯрду орому ҳол. *Фирдавсӣ*

Ниҳоли хоби маро сели дида бурд чунонк,
На хоб бурд марову на хуш монду на ҳол. *Сӯзанӣ*

**ҲОЛА** هاله доираи ғуборолуди равшан дар гирди моҳ, хирмани моҳ.

Дар хаймаи худ нишаста танҳост,
Чун моҳ миёни ҳола яктост. *Ҷомӣ*

Чу ҳола доираи машрабам набошад танг,
Ҳилоли идаму бошад кушода оғӯшам. *Сайидо*

**ҲОЛАТ** *а.* حالة||حالت *ниг.* ҳол I 1.

Бечора дар ҳолати навмедӣ ба забоне ки дошт, маликро дашном додан гирифт. *Саъдӣ*

Нест хуш ҳолати бемории он чашми сиёҳ,
Хубтар мешавад он рӯз, ки бемортар аст. *Исмат*

**ҳолати инқибоз** афсурдагӣ, ғамгинӣ, хафагӣ.

**ҲОЛГАРДОН** حال گردان гардонанда ва тағьирдиҳандаи ҳолҳо, аз ҳоле ба ҳоле гардонанда (яке аз сифатҳои худо).

**ҲОЛИБ||ҲОЛИБА** *а.* حالب||حالبه **1.** дӯшанда, ширдӯш; **2.** роҳе, ки шоша ба воситаи он аз гурда ба мезакдон меояд, роҳи бавл.

**ҲОЛИЁ** *а.* حاليا ҳоло, ҳозир.

Оқибат манзили мо водии хомӯшон аст,
Ҳолиё ғулғула дар гунбади афлок андоз. *Ҳофиз*

Ҳолиё бода ба риндон хӯру танҳо маншин,
Оқибат чун гузаре нест зи танҳо будан. *Исмат*

**ҲОЛИК** *а.* هالك **1.** нобудшаванда; халокшуда, нестшуда.

Раҳмашон омад, ки бас ӯ бенавост,
В-аз маҷоат ҳолики маргу фаност. *Румӣ*

**2.** халоккунанда, нобудкунанда, несткунанда.

Ҳисоми қотеи ӯ ходими асоси амал,
Синони саркаши ӯ ҳолики вуҷуди бақо.
*Убайди Зоконӣ*

**ҲОЛӢ** I *а.* حالى **1.** дарҳол, дар дам, фавран, зуд.

Лайлӣ ба ман оваред ҳолӣ,
В-ар на, ману теғи лоуболӣ. *Низомӣ*

Шукронаи ин атийя ҳолӣ
Ганҷина зи ганҷ кард холӣ. *Шоҳин*

**2.** акнун, ин дам.

Ҳолӣ бари ӯ ҳар кӣ дарояд ба суоле,
Осудадилӣ ёбаду ҳолеву маоле. *Сӯзанӣ*

**3.** он гоҳ, он замон, он дам; замоне, вақте.

Шатраба ҳолӣ тоқати ҳаракат надошт.
*«Калила ва Димна»*

Чу он симинбарон дар айш рафтанд,
Ҳиҷоби шарм ҳолӣ баргирифтанд. *Низомӣ*

Кардем басе ҷоми лаболаб ҳолӣ,
То бу ки ниҳем лаб ба он лаб ҳолӣ. *Саъдӣ*

**ҲОЛӢ** II *а.* حالى ороишьёфта, ороста, зинатьёфта (бо тилло ва ҷавоҳир), зарандуд.

Ба ҳульяти хирад ҳолӣ ва аз васмати ҷаҳл холӣ.
*Авфӣ*

**ҲОЛҶӮӢ** حالجوئى ҳолпурсӣ, пурсупос.

Маҷнун ба тариқи ҳолҷӯӣ
Гуфташ: Чӣ касиву аз чӣ кӯӣ? *Шоҳин*

**ҲОМА** هامه **1.** сар, каллаи ҳайвон.

Аз нохунат ар фитад кулома,
Он теғ бувад маро ба ҳома. *Шоҳин*

**2.** *маҷ.* раис ва сардори қавм.

**ҲОМВОР** هاموار *ниг.* **ҳамвор.**

**ҲОМВОРА** هامواره *ниг.* **ҳамвора.**

Чу машриқ буд аслаш, ҳомвора
Бароянда аз ӯ моҳу ситора. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҲОМИД** *а.* حامد шукркунанда, ситоишгар, санохон.

**ҲОМИЁН** هاميان *ниг.* **ҳамьён.**

Ҳомиён аз симу зар пардохтан
Беҳ ки санги манҷаниқ андохтан. *Саъдӣ*

**ҲОМИЗ** I *а.* حامز тез, тунд (сифати хӯрок).

**ҲОМИЗ** II *а.* حامض турш, туршмаза.

**ҲОМИЛ** *а.* حامل баранда, бардорандаи боре, бордор.

Замона ҳомили ҳиҷр асту лобуд
Ниҳад як рӯз бори хеш ҳомил. *Манучеҳрӣ*

[Шер] ... аз тааррузи ман ва дарахти ҳомили ман даст бардошт. *Аҳмади Дониш*

**ҳомили асфор** барандаи китобҳо; ишора ба як ояти Қуръон, ки дар он дар бораи харе, ки китоб бор карда шуда буд, гап меравад; *маҷ.* олими беамал; **ҳомилу маҳмул** ҳамлкунанда ва ҳамл кардашуда.

Соил ӯ буду ман варо масъул,
Ҳар ду ҳамроҳ ҳомилу маҳмул. *Саноӣ*

**ҲОМИЛА** *а.* حامله зани бордор, обистан, дуҷон.

Даҳри бадгавҳар ба шар обистан аст,
Ҷуз бало ҳаргиз назод ин ҳомила. *Носири Хисрав*

**ҲОМИШ** *а.* هامش ҳошияи китоб, ҷоҳои сафеди коғаз дар атрофи китоб ва он чӣ дар он ҷо навишта шудааст.

**ҲОММА** *а.* هامه ҳайвони хазанда ва газанда, заҳрнок, махсусан мор.

Пойбӯси ту ҳом(м)аи ҳомун,
Тавқдори ту гардани гардун. *Саноӣ*

**ҲОМОЛ** هامال ҳаммонанд, ҳамто, назир; шарик.

Ин оташу ин боду сейӯм обу зи пас хок,
Ҳар чор мувофиқ на ба як ҷову на ҳомол. *Хисравӣ*

Аз ӯ бистадӣ низ ҳар сол бож,
Чаро дод бояд ба ҳомол бож? *Дақиқӣ*

**ҲОМРОҲ** هامراه *ниг.* **ҳамроҳ.**

Сагу гург ҳамсояву ҳомроҳ
Будандаш ҳамасола пӯён ба роҳ. *Фирдавсӣ*

**ҲОМУН** هامون саҳро ва замини ҳамвору холӣ аз баландию пастӣ, водӣ.

Сел дар ҳомун, садо дар кӯҳ донӣ аз чӣ буд?
Аз ғами ман кӯҳ менолиду ҳомун мегирист. *Ҳилолӣ*

Ба ҳар улоғ саворӣ мекардам, то роҳ аз кӯҳистон ба ҳомун кашидам. *Аҳмади Дониш*

**ҲОМУНБУР** هامون بر **1.** тайкунандаи ҳомун, он кӣ аз биёбон мегузарад; **2.** *маҷ.* тезрав, сабуксайр.

Ҳаюнони ҳомунбури кӯҳфар
В-аз он маҳди кӯҳоншон — кӯҳи зар. *Ҷомӣ*

**ҲОМӢ** I *а.* حامى ҳимояткунанда, пушту паноҳ, пуштибон, ҳаводор.

**ҲОМӢ** II *а.* حامى *д.* мансуб ба Ҳом, яке аз писарони Нӯҳ.

**ҲОМӢ** III هامى саргардон, ҳайрон.

Истӯҳу ғомӣ шудам зи дарди ҷудой,
Ҳомию вомӣ шудам зи хастани матраб. *Мунҷик*

**ҲОН** هان *калимаи нидо* огоҳ бош, хабардор бош, хуш дор!

Ҳон, ташнаҷигар, маҷӯй з-ин боғ самар,
Бедистонест ин риёзи ба ду дар. *Рӯдакӣ*

Дар кори ту ман ҳанӯз гармам,
Ҳон, то накунӣ дил аз вафо сард! *Анварӣ*

Ҳон, эй дили ибратбин, аз дида назар кун, ҳон,
Айвони Мадоинро оинаи ибрат дон! *Хоқонӣ*

**ҲОНИС** *а.* حانث савгандшикан, аҳдшикан, ваъдахилоф.

Туро бо ин ҳайат пеши Язид фиристам, то дар савганди хеш ҳонис нашавад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲОНИҚ** *а.* حانق кинавар, кинаандеш.

**ҲОНИҚӢ** حانقی кинаандешӣ, кинапарварӣ.

Дар фалон марғзор хайма зада ба ҳониқӣ машғуланд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲОНУТ** *а.* حانوت **1.** дӯкон.

Ки Шиблӣ зи ҳонути гандумфурӯш
Ба деҳ бурд анбони гандум ба дӯш. *Саъдӣ*

**2.** дӯкони майфурӯшӣ.

**ҲОР** I || **ҲОРР** *а.* حار гарм, сӯзон.

Хасму ёру нуру нору фахру ор,
Тахту дору барду ҳору, варду хор. *Румӣ*

**ҲОР** II هار **1.** ҳар як чизи пайдарҳам, мутаволӣ; ба ришта кашидашуда (лаъл, марворид).

Зи дарди модару ҳаҷри databases бародар,
Гусаста ҳори марворид дар бар. *Фахриддини Гургонӣ*

**2.** мӯҳраҳои гардани ҳайвонот; **3.** гардан.

Гузид аз саворон бирун аз шумор
Бар он бодпоёни оҳихта ҳор. *Фирдавсӣ*

**ҲОР** III هار **1.** чизи гандида ва бадбӯй; **2.** девона (сифати ҳайвонот).

**ҲОРИБ** I *а.* حارب ҳарбкунанда, ҷангкунанда.

**ҲОРИБ** II *а.* هارب гуреза, гурезанда, фироркунанда, фирорӣ.

Ки зи дуньё ҳорибанду толибанд,
Ҷумлагишон якдигарро ҷолибанд. *Румӣ*

**ҲОРИС** I *а.* حارث деҳқон, барзгар, зореъ, зироаткунанда.

**ҲОРИС** II *а.* حارس посбон, нигоҳдоранда.

Посбоне буд дар як корвон
Ҳориси молу қумоши он миҳон. *Румӣ*

Кунад ҳорис чу шаб бар зирвааш роҳ,
Шавад ҳам то бигирад машъали моҳ. *Нозим*

**ҲОРР** *а.* حار *ниг.* ҳор I.

**ҲОРУН** هارون **1.** посбон, нигаҳдор; қосид, пайк; **2.** номи бародари бузурги Мусои пайғамбар.

Чун дасти Калим пои гулгунаш,
Ҳоруни вазир гашта ҳорунаш. *Хоқонӣ*

◇ **ҳоруни остонаи гардун** *киноя аз* моҳ.

**ҲОРУНӢ** هارونی посбонӣ, нигоҳдорӣ.

Баровехт ҳиндуи чарх аз камар,
Ба ҳоруниии шаб ҷарасҳои зар. *Низомӣ*

**ҲОРУТ** *а.* هاروت фариштае, ки гӯё ҳамроҳи Морут ном фариштаи дигаре ба зане аз ҷинси инсон ошиқ шуда ва ба ғазаби худо гирифтор гардида, дар ҷоҳи Бобул овехта шудаанд ва агар касе ба талаби ҷоду ба сари он ҷоҳ равад, ба вай ҷоду таълим медиҳанд.

Дилам бо забон дар суханпарварӣ,
Чу Ҳоруту Зӯҳра ба афсунгарӣ. *Низомӣ*

**ҲОРУТФАН** هاروت‌فن соҳир, ҷодугар.

**ҲОС** I هاس дигар, низ, ҳам.

Тибате кардаму пушаймонам,
То чунин чизҳо нагӯям ҳос. *Мухтории Ғазнавӣ*

**ҲОС** II هاس *шакли кӯтоҳшудаи* ҳарос.

**ҲОСА** *а.* حاسه *ниг.* ҳосса.

**ҲОСИБ** *а.* حاسب шуморанда, ҳисобкунанда, ба ҳисобгиранда.

**ҲОСИД** I *а.* حاسد ҳасадбаранда, бадхоҳ, нотавонбин, ҳасуд.

Ҳосиди ӯ гуфт, к-ояд ҳар фарозеро нишеб,
Носеҳи ӯ гуфт: Ояд ҳар нишеберо фароз. *Сӯзанӣ*

Ҳофиз, чу оби лутф зи назми ту мечакад,
Ҳосид чӣ гуна нукта тавонад бар он гирифт? *Ҳофиз*

Ҳосидону душманон дили ӯро бар мо табоҳ карданд. *Саъдӣ*

**ҲОСИД** II *а.* حاصد даравгар, даравканда.

**ҲОСИДАН** هاسیدن ҳаросидан, тарсидан, ваҳм кардан.

Ман бо ту ба дил ҳеҷ надорам зи бадиҳо,
Чизе натавон, гар ту ҳамеҳосӣ, маҳос!*

**ҲОСИЛ** *а.* حاصل **1.** ба даст омада, баҳра, бор, самар, маҳсул; натиҷа.

Сиву панҷ сол аз сарои сипанҷ
Басе ранҷ бурдам ба уммеди ганҷ,
Чу барбод доданд ганҷи маро,
Набуд ҳосиле сиву панҷи маро. *Фирдавсӣ*

Ҳосили умрам се сухан беш нест:
Хом будам, пухта шудам, сӯхтам. *Румӣ*

Тамоми ҳосилат аз умр нест ҷуз як дам,
Гузашт мозию оғаҳ най зи мустақбал. *Исмат*

**ҳосил гаштан** ба даст омадан.

Мо дар ин ҳафта аз ин ҷо ҳаракат хоҳем кард ва ҳамаи муродҳо ҳосил гашта. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҳосил доштан** самара гирифтан; *маҷ.* лаззат бурдан.

Касе ки нақши рухи ёр дар назар дорад,
Маҳаққақ аст, ки ӯ ҳосили басар дорад. *Ҳофиз*

**ҳосил кардан** ба даст овардан, ба вуҷуд овардан.

Тааммул дар оинаи дил кунӣ,
Сафое ба тадриҷ ҳосил кунӣ. *Саъдӣ*

**ҳосил шудан** ба даст омадан.

Пор мақсуди ман нашуд ҳосил,
Тарсам имсол ҳамчу пор бувад. *Масъуди Саъд*

**2.** *маҷ.* мазмун, мундариҷа, маънӣ, хулоса.

Номаи бастасар омад зи муроди дили ман,
Ҳосили нома — муроде, ки дилам металабид. *Ҷомӣ*

**3.** *маҷ.* фоида, суд.

Гирам, падари ту буд фозил,
Аз фазли падар туро чӣ ҳосил? *Саъдӣ*

◇ **ҳосили зарб** *мат.* рақаме, ки аз зарб задани ду ё чанд адад пайдо мешавад; **ҳосили калом** хулосаи гап; **ҳосили ҷамъ** *мат.* он чӣ ки аз ҷамъ кардани чанд адад ба даст медарояд; **ҳосил будан** мавҷуд будан; **ба ҳосил омадан** пайдо шудан.

Бисьёр табибонанд, ки мегӯянд фалон чиз набояд хӯрдан, ки аз вай чунин иллат ба ҳосил ояд ва он гоҳ худ аз он бисьёр хӯранд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҲОСИЛОТ** *а.* حاصلات *ҷ.* **ҳосил.**

Эрдонахон ... уммолонро ҳамеша дар шиканҷа медошт, ки ҳосилотро бар вифқи мувосо аҳз намоянд. (1) *«Шаҳномаи Фарғона»*

**ҲОСИЛУЛАМР** *а.* حاصل‌الامر *натиҷаи кор; хулоса, хуллас ки...*

Ҳосилуламр, муддатест, ки нест
Бар дари кас маро хуруҷу духул. *Заҳири Форьёбӣ*
Ҳосилуламр, он ҳакими замон
Тозагӣ баст бар ҷаҳони куҳан. *Бедил*

**ҲОСИР** I *а.* حاسر бараҳна, луч.

**ҲОСИР** II *а.* حاصر **1.** муҳосиракунанда, иҳотакунанда; **2.** бӯрьёбоф, ҳасирбоф.

**ҲОССА**||**ҲОСА** *а.* حاسه қуввае, ки ба воситаи он чизеро ҳис мекунанд ва дармеёбанд.

Гуфтам, ки нафси ҳиссияро панҷ ҳоса чист?
Гуфто, ки ламсу завқу шаму самъ бо басар.
*Носири Хисрав*

**ҳоссаи басар** қувваи биноӣ.

Маънии мушоҳада на он аст, ки ҳақро ... ба ҳоссаи басар тавон дид. *«Нафаҳот-ул-унс»*

**ҳоссаи завқ** қувваи чашоӣ; **ҳоссаи ламс** қувваи палмосӣ; **ҳоссаи самъ** қувваи шунавоӣ.

Ҳоссаи самъ идроки масмӯъот кунад аз қабили асвот ва алфоз. *Аҳмади Дониш*

**ҳоссаи шамм** қувваи бӯёӣ.

**ҲОТАМ** *а.* حاتم номи шахсе аз араб, ки дар саховат ва некӯкорӣ машҳур гардидааст ва ӯро бештар Ҳотами Тоӣ ва Ҳотами Тай гӯянд.

Ҳотами Тоӣ туӣ андар сахо,
Рустами Дастон туӣ андар набард.
Не ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род,
Не ки Рустам нест дар ҷанги ту мард. *Рӯдакӣ*
Ва гар кофир ба эҳсон даст гирад,
Чу Ҳотам номи ӯ ҳаргиз намирад. *Ҳилолӣ*
Харҷ чу аз кисаи меҳмон бувад,
Ҳотами Тоӣ шудан осон бувад.*

**ҲОТАМФАШ** حاتم‌فش ҳотаммонанд; бисьёр сахӣ, карим.

**ҲОТИФ** *а.* هاتف овоздиҳанда, ҷеғзананда, нидокунанда.

Яке ҳотиф аз ғайб овоз дод,
Чӣ ромиш барӣ назди ромишгарон? *Манучеҳрӣ*
Ба гӯши сафҳае ин нуктаи роз
Чунин аз ҳотифе бархост овоз. *Мулҳам*

**ҳотифи ғайб** *д.* фариштае, ки аз ғайб хабар медиҳад.

Соқӣ, биё, ки ҳотифи ғайбам ба мужда гуфт:
Бо дард сабр кун, ки даво мефиристамат. *Ҳофиз*

**ҲОФИЗ** *а.* حافظ **1.** ҳифзкунанда, нигоҳдоранда; **2.** касе, ки Қуръонро аз ёд медонад ва мехонад, қорӣ, қории қуръонхон.

Ҳофизам дар маҷлисе, дурдикашам дар маҳфиле,
Бингар ин шӯхӣ, ки чун бо халқи санъат мекунам.
*Ҳофиз*

**3.** мутриб, сароянда; **4.** тахаллуси шоири маъруф Муҳаммад Шамсиддини Шерозӣ (1320—1389).

**ҲОФИЗА** *а.* حافظه қобилияти нигоҳ доштан ва аз нав тасаввур кардани таассуроти пештара, маҷмӯи таассуроти дар тасаввур нигоҳ дошташуда; ёд, хотира.

Ҳофиза бар сувар субот гумошт,
Фикр эъломи бенишон бардошт. *Бедил*

**ҲОФӢ** *а.* حافی пойлуч, побараҳна.

Он яке то Каъба ҳофӣ меравад,
Он яке то масҷид аз худ мешавад. *Румӣ*

**ҲОШАЛИЛЛАҲ**||**ҲОШОЛИЛЛАҲ** *а.* حاش لله||حاشالله **1.** дур дорад худо!, худо нигоҳ дорад!, паноҳ бар ту, худоё!; **2.** *ҳаргиз, ҳеҷ вақт, мабодо.*

Ҳошалиллаҳ, к-аз рухат чашм афканам сӯи дигар,
Хуш намеояд ба ҷуз рӯи туам рӯи дигар. *Ҳилолӣ*
Ҳошалиллаҳ, ки вафои ту фаромӯш кунам,
Сухани маслиҳатомези касон гӯш кунам. *Ваҳшӣ*

**ҲОШИР** *а.* حاشر гирдоваранда, ҷамъоваранда.

**ҲОШИЯ**||**ҲОШИЯТ** *а.* حاشیه||حاشیة **1.** канор, зеҳ, лабакӣ.

Хуршеди нон ба ҳошияи гирди хони мо
Монанди офтоб ҳаметобад аз фалак.
*Абӯисҳоқи Атъима*

**2.** он чӣ дар канори саҳифаи китоб навишта мешавад; шарҳе, ки доир ба матн дар атрофи саҳифаи китоб навишта мешавад; **3.** наздикон, мусоҳибон ва ҳамдамон.

Абулфатҳ Алӣ ибни Аҳмад ... ба Басра омада бо абно ва ҳошият он ҷо мақом карда. *Носири Хисрав*
Тамоми ҳашам ва ҳошия аз мағзи устухон сер мешуданд. *Авфӣ*

**ҲОШИЯНИШИН** حاشیه‌نشین касе, ки дар канор нишастааст, касе ки ба коре аз дур нигоҳ мекарда бошад.

**ҲОШИЯТ** *а.* حاشية *ниг.* **ҳошия.**

**ҲОШО** *а.* حاشا *калимаи нидо* **1.** худо нигоҳ дорад, дур бод, пок бод.

Ҳошо, ки ман ба мавсими гул тарки май кунам,
Ман лофи ақл мезанам, ин кор кай кунам?! *Ҳофиз*

**2.** ҳаргиз, абадан, ҳеҷ гоҳ.

Гарчи хазон баҳор шавад, ин мағӯ дигар,
Ҳошо, баҳор ҳамчу хазон зиштрӯй нест.
*Шамси Табрезӣ*
Бикшод назар дар он тамошо,
Гуфто, ҳошо ва сумма ҳошо! *Ҳилолӣ*

**ҳошо ва калло** чунин нест, абадан, асло, ба ҳеҷ ваҷҳ! (иборaест, ки барои рад кардани сухани пеш гуфташуда кор фармуда мешавад); *муқ.* **калло (калло ва ҳошо).**

Кулоҳи рифъату тоҷи Сулаймон,
Ба ҳар кал кай расад, ҳошо ва калло!
*Шамси Табрезӣ*

Ҳазрати охунд исрор мекарданд, ки хошъ ва калло, ки хари ман ҳамин аст, чаро ки вай ҳам сиёҳ буд. *Садри Зиё*

**ҲОШОК** *а.* حاشاک дур бод аз ту; ҳаргиз, ҳеч.

Меҳр аз ту тавон бурид, ҳайҳот,
Кас бар ту тавон ғузид, ҳошок! *Саъдӣ*

**ҲОШОЛИЛЛАҲ** *а.* حاشالله *ниг.* **ҳошалиллаҳ.**

**ҲОЮ-ҲӮЙ** هایوهوی *ниг.* **ҳой-ҳӯй.**

**ҲОҶ(Ҷ)** *а.* حاج касе, ки ба зиёрати хонаи Каъба рафта бошад; ҳаҷкунанда, ҳоҷӣ; ҳоҷиён.

Хабар доданд, ки ҷавоне дар сӯҳбати қофилаи ҳоҷҷ азми ҳаҷ дорад. *Авфӣ*

**ҲОҶАТ** *а.* حاجت **1.** зарурат, ниёзмандӣ, эҳтиёҷ, мӯҳтоҷӣ.

Ман он ҷоям, агар туро лашкар ҳоҷат бошад, хабар деҳ, то бифиристам. «*Таърихи Наршахӣ*»

Ҳакимеро пурсиданд: Аз саховат ва шуҷоат кадом беҳтар аст? Гуфт: Он киро ки саховат аст, ба шуҷоат ҳоҷат нест. *Саъдӣ*

Чӣ ҳоҷат, ки нӯҳ курсии осмон,
Ниҳӣ зери пои Қизил Арслон? *Саъдӣ*

**2.** хоҳиш, талаб, матлаб.

Маро ҳоҷат аз ту яке борагист,
Вагарна, маро ҷанг якборагист. *Фирдавсӣ*

**ҳоҷат афтодан** *ба чизе* эҳтиёҷманд шудан ба чизе.

Валекин чун ба чизе ҳоҷат афтад,
Зи гетӣ марҷаи дигар надонад. *Анварӣ*

**ҳоҷат бурдан** ба назди касе чизе пурсида рафтан.

Мабар ҳоҷат ба наздики турушрӯй,
Ки аз хӯи бадаш фарсуда гардӣ. *Саъдӣ*

**ба ҳоҷат бархостан** ба қазои ҳоҷат баромадан.

Ва ҳар гоҳ ки таом хӯрда будӣ, зуд ба ҳоҷат бархостӣ. «*Захираи Хоразмшоҳӣ*»

**ҲОҶАТБАРОР** حاجت‌برار ҳоҷатравокунанда, касе ки эҳтиёҷи касеро ба ҷо оварад; яке аз сифати худо.

Надорам ба ғайри ту ҳоҷатбарор,
Чу мӯҳтоҷи фатҳам, ту ҳоҷат барор. *Шодӣ*

**ҲОҶАТМАНД** حاجتمند мӯҳтоҷ.

Чу нахли хома ҷунбиш ёфт, дасте барфишон, Ҷомӣ,
Ки нузли хони муштоқони ҳоҷатманд мерезам. *Ҷомӣ*

Муҳаббат бо ту ҳоҷатманд карда синарешонро,
Намепурсӣ ту аз номеҳрубонӣ дардкешонро. *Сайидо*

**ҲОҶИБ** I *а.* حاجب пардадор, дарбон.

Ҳоҷиб гуфт: Амирро наметавон дид, зеро ки дар хоб аст. «*Равзат-ус-сафо*»

Яке гуфташ аз мухлисони қадим,
Ки шаб буд ҳоҷиб, ба рӯзаш надим. *Саъдӣ*

**ҲОҶИБ** II *а.* حاجب абрӯ; **қавси ҳоҷиб** камони абрӯ.

**ҲОҶИБОНА** حاجبانه ҳамчун дарбон, монанди дарбон.

Нишаста пири хирад ҳоҷибона бар даргоҳ,
Дарун надода зи номаҳрамон касеро бор. *Доӣ*

**ҲОҶИЗ** *а.* حاجز он чӣ ба миёни ду чиз даромада бошад, монеъ, ҳоил; **ҳиҷоби ҳоҷиз** *ниг.* **ҳиҷоб.**

**ҲОҶИС** *а.* هاجس он чӣ аз дили кас мегузарад.

**ҲОҶОТ** *а.* حاجات *ҷ.* **ҳоҷат.**

Каъбаи ҳоҷоти мо кӯи харобот асту бас,
Қ-аз ҳақиқат ҷониби ин кӯй роҳи дигар аст. (2) *Исмат*

**ҲОҶӢ** حاجی касе, ки ба зиёрати хонаи Каъба рафта аст.

Ҳоҷӣ ту нестӣ, шутур аст, аз барои он-к
Бечора хор меҳӯраду бор мебарад. *Саъдӣ*

Ҳоҷӣ мурд шутур халос хӯрд. *Зарбулмасал*

**ҲОҶҶ** *а.* حاج *ниг.* **ҳоҷ(ҷ).**

**ҲУ||ҲУВА** *а.* هو **1.** ӯ, вай; **2.** *маҷ.* худо.

Гуфт: Бобо насибаи ман ку?
Гуфт: Қисми ту аз хазинаи ҳу. *Саноӣ*

**ҲУБ(Б)** *а.* حب дӯстӣ, дӯст доштан; меҳр, муҳаббат.

Ақл аз огаҳӣ алам бардошт,
Буғзу ҳуб номи ин сифот нигошт. *Бедил*

**ҳубби ватан** (*инчунин* **ҳуббулватан**) муҳаббати ватан.

Дил буд ба ҷон омада дар ҷон зи ғарибӣ,
Дар зулфи ту бозаш кашиши ҳубби ватан бурд. *Камоли Хуҷандӣ*

Ҳубби ватан аз тахти Сулаймон хуштар,
Хори ватан аз лолаву райҳон хуштар.*

**ҳубби ҷоҳ** мақомпарастӣ, шӯҳратпарастӣ, мансабпарастӣ.

Якеро ҳубби ҷоҳ аз ҷоддаи мустақим ба бероҳ афканд. «*Калила ва Димна*»

**ҲӮБАЛ** *а.* هبل номи буте дар Каъба дар давраи пеш аз ислом.

**ҲУБАРА** هوبره *ниг.* **ҳуборӣ.**

**ҲУБАРАГИР** هوبره‌گیر кас, ҳайвон ё мурғе ки ҳубараро шикор мекунад.

Тури Китолӣ ҳоким буд ва мар-ӯро шоҳине буд ҳубарагир ва кулангандоз. «*Таърихи Фаришта*»

**ҲУББ** *а.* حب *ниг.* **ҳуб(б).**

**ҲУББУЛВАТАН** *а.* حب‌الوطن *ниг.* **ҳуб(б) (ҳубби ватан).**

Дар сафар гар Рум бинӣ ё Хутан,
Аз дили ту кай равад ҳуббулватан? *Румӣ*

**ҲУБОБ||ҲАБОБ** *а.* حباب қуббачаи рӯи об; қуббачае, ки аз кафки собун пайдо мешавад.

Қасри давлат, ки ба ӯ халқ биное доранд,
Чун ҳубобест, ки бар об равон хоҳад буд. *Сайидо*

**ҲУБОБОСО** حباب‌آسا монанди ҳубоб.

Ба ҷои об мардум баски хуни якдигар хӯрданд,
Ҳубобосо шуданд аз мағз холӣ косаи сарҳо. *Сайидо*

**ҲУБОРӢ||ҲУБОРО||ҲУБАРА** هوباری||هوبارا||هوبره ҳуб, як навъ мурғи ёбоӣ ба бузургии мурғобӣ.

Чу бози доно, к-ӯ гирад аз ҳуборӣ сар
Ба гирди дунба нагардад, битарсад аз пихол. *Зайнабӣ*

**ҲУБУБ** I *а.* حبوب *ҷ.* **ҳаб(б).**

Нарӯяд набот аз ҳубуби дурушт
Магар хок бар вай бигардад дурушт. (1) *Саъдӣ*

**ҲУБУБ** II *а.* هبوب вазиш, вазидан(-и бод).

Ва ин навбат, ки боде мухолиф дар хубуб омад, он ҷӯбро ба ҳудуди Шом афганд. *«Равзат-ус-сафо»*

Имрӯз дар киштии бодӣ бояд нишаст, ки ҳубуби риёҳ ба тарафи мақсуд меравад... *Аҳмади Дониш*

**ҲУБУБОТ** *а.* حبوبات *ҷ.* **хубуб I** *яъне ҷамъулҷамъи* хаб(б).

Як дона хашхош, ки хурдтарини ҳубубот аст, чун ... сабз шавад, қариб бист тир мекашад. (1) *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҷиҳати ҳар як аз он ҳубубот кайлаи алоҳида махсус бад-он ҳаб бисозанд, чунон ки рост даҳ ман бошад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҲУБУР** *а.* حبور шодӣ, шодмонӣ.

Ибтидо се шабонарӯз айёму лаёлӣ... ба ҳубуру сурур, ҷашну сур доштанд. *«Таърихи Ҷаҳонкушо»*

**ҲУБУТ** *а.* هبوط фуруд омадан, фурудоӣ; нишебӣ.

Баду неки фалак ҳама талаф аст,
Ки ҳубуташ баробари шараф аст. *Саноӣ*

◇ **ҳубути Одам** *д.* гӯё аз биҳишт ба поён, ба ҷазираи Сарандиб фуруд омадани Одам.

**ҲУВА** *а.* هو *ниг.* **ҳу; ҳува-л-ғафур** худо омурзгор аст.

Май хӯр ба бонги чангу махӯр ғусса, в-ар касе
Гӯяд туро, ки бода махӯр, гӯ: ҳува-л-ғафур.
*Ҳофиз*

**ҲУВАЙДО** هويدا ошкор, зоҳир, равшан, аён.

Рӯй ниҳодаст кори шоҳ ба боло,
Дидаи мо равшан асту кор ҳувайдо. *Манучеҳрӣ*

Эй дидаи асрор ба дидори ту бино,
Хуршед дар анвори ту чун зарра ҳувайдо.
*Исмат*

**ҳувайдо кардан** ошкор кардан, падид намудан; **ҳувайдо шудан** ошкор шудан, аён гардидан.

Наздик расиду шуд ҳувайдо,
Зайди араб аст, пайки Лайло. *Шоҳин*

**ҲУДА** هده ҳақ, рост, дуруст; фоида.

Меҳр ҷӯй зи ману бемеҳрӣ,
Ҳуда хоҳӣ зи ману беҳудаӣ. *Рӯдакӣ*

**ҲУДО I** *а.* حدی||حدا бо суруд рондани шутур, суруди уштуракиҳо; умуман суруд.

Набинӣ, шутур бар ҳудои араб,
Ки чунаш ба рақс андар орад тараб. *Саъдӣ*
В-он шефта буд нағмапардоз,
Бар қоидаи ҳудо навосоз. *Ҳилолӣ*

**ҲУДО II** *а.* هدی **1.** ростӣ; роҳи рост; **2.** ҳидоят, раҳнамунӣ.

Ҷомӣ, раҳи ҳудо, ба худо, ғайри ишқ нест,
Гуфтем «вассалому ало тобеъ-ул-ҳудо». *Ҷомӣ*

**ҲУДУД** *а.* حدود *ҷ.* **ҳад(д).**

Сипоҳе, ки хушдил набошад зи шоҳ,
Надорад ҳудуди вилоят нигоҳ. (2) *Саъдӣ*

**ҲУДУЛ** *а.* حدل як навъ гиёҳи доруии талх.

Талх зи ширин ба ҳунар бартар аст,
Суди ҳудул бештар аз шаккар аст.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲУДУС** *а.* حدوث пайдоиш, ба вуҷуд омадан, нав пайдо шудани чизе, рӯй додан.

Нӯҳ аз ҳудуси он воқеа музтариб ва ҳаросон шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Вуқӯи ин ҳодиса ва ҳудуси ин воқеа дар субҳи шанбе дар доруссалтанаи Ҳирот воқеъ шуд. *«Таърихи Сайидроқим»*

◇ **ҳудусу қидам** *фалс.* ду назарияест, ки аз қадимию азалӣ будан ва ё сонӣ офарида шудани коинот баҳс мекунад.

Чунончи дар масъалаи ҳудусу қидам ҳар ду тараф ба так бимонд. *Аҳмади Дониш*

**ҲУДҲУД** *а.* هدهد мурғ, парандаест тоҷдор; пӯпишак, шонасарак.

Эй ҳудҳуди сабо, ба Сабо мефиристамат,
Бингар, ки аз куҷо ба куҷо мефиристамат. *Ҳофиз*

**ҲУЖИР** هژير *ниг.* **ҳажир.**

**ҲУЗЗОЛ** *а.* هزال *ҷ.* **ҳозил.**

Убайди Зоконӣ марди хуштабъ ва аҳли фазл буда, ҳарчанд фозилон ӯро аз ҷумлаи ҳуззол медоранд, аммо дар фунуни илм соҳиби вуқуф аст. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҲУЗЗОР** *а.* حضار *ҷ.* **ҳозир.**

Пас ҳуззори маҷлис бар илму дониши Баҳлул офарин карданд. (1) *«Ҷомеъ-ут-тамсил»*

**ҲУЗЗОҚ** *а.* حذاق *ҷ.* **ҳозиқ.**

Атиббои ҳуззоқ назар ба хусусияти мизоҷи ҳар шахс... мекунанд. (1) *«Хизонаи омира»*

**ҲУЗН** *а.* حزن андӯҳ, ғам, ғусса, ғамгинӣ.

**ҲУЗОК** هزاک *ниг.* ҳазок.

**ҲУЗОЛ** *а.* هزال хароби, лоғарӣ.

Шавкат... дар се рӯз як бор ба лаби поне ифтор менамуд, лиҳозо ҳузоли ҷусса аз ҳад гузашта буд. *«Хизонаи омира»*

**ҲУЗУЗ** *а.* حظوظ *ҷ.* **ҳаз(з).**

**ҲУЗУР** *а.* حضور **1.** ҳозир шудан, будан.

Ҳузури ту дар савби ин санглох
Диёри маро неъмате шуд фарох. *Низомӣ*

**2.** падид омадан, падид шудан, зуҳур.

Биё, ки ҷораи завқи ҳузуру назми умур,
Ба файзбахшии аҳли назар тавонӣ кард. *Ҳофиз*

**3.** осудагӣ, осудахотирӣ, фароғат, осоиш.

Дид, ки ӯро ҷамъияти вофир ва ҳузур ва фароғати мутакосир пайдо шуд. *Восифӣ*

**4.** бо изофа ва пешоянд ба маънои назд, пеш.

Дар ҳузури ҳоким дар доманат овезам.
*Аҳмади Дониш*

Умаро барои маслаҳат ба ҳузури амир мерафтанд. *Аҳмади Дониш*

**ҲУҚАК** هککک ҳиққичоқ, ҳиққак.

3-оби синон ба синаи душман фурӯ нишон,
Чун з-имтилои хун дили ӯро ҳуқак бувад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲУКАМО** *а.* حکما *ҷ.* **ҳаким.**

Дидам «Наводир»-и туву аз сафҳаи хаёл,
Кардам вақоеи ҳукамои гузашта ҳак. (1) *Шоҳин*

Дар амсоли ҳукамо овардаанд, ки яке аз ҳукком яке аз уммоли золими худро ба шиканҷа кашид. (2) *Аҳмади Дониш*

**ҲУККОМ** *а.* حكام *ҷ.* **ҳоким.**

[Амир Маъсум] васиятнома дар санг навишт, ки баъд аз ин аз ҳуккоми Бухоро олуқу солуқ ба раоё вазъ накунанд. (2) *Аҳмади Дониш*

**ҲУКМ** *а.* حكم **1.** амр, фармон, фармоиш.

Чу ҳукми қазо бар Сулаймон расид,
Нигини ҳукумат ба девон расид. *Шоҳин*

Ҳукми бачча аз ҳукми подшоҳ равонтар аст. *Зарбулмасал*

**2.** қарор, қарори маҳкама (суд).

Бечора аз ҷиҳати нодонӣ масдари ҳар се ҳукм шуд. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҳукми баёзӣ** варақаи холии мӯҳршуда, ки аз тарафи дарбори подшоҳӣ ба каси эътимоднок дода мешуд ва он кас ҳақ дошт, ки фармони лозимаро ба рӯи он коғаз нависад.

Таъҷили теғи ёр бувад дар ҳалоки мо
Ҳукми баёзие, ки ба дафтар намерасад. *Соиб*

**ҳукми мур(р)** ҳукми қатъӣ, ҳукми иҷрояш ҳатмӣ ва ногузир.

Ҷумла саҳро мору гаждум пур шавад,
Чун ки ҷоҳил шоҳи ҳукми мур шавад. *Румӣ*

**ҳукми садум** доварии ноодилона.

Бувад доваримон чу ҳукми садум,
Ҳамоно шунидастӣ он ҳукми шум,
Ки дар шаҳр хони шуд оҳангаре,
Бизад қаҳрамон гардани дигаре. *Фирдавсӣ*

**(ба) ҳукми шаръ** (аз рӯи) қонунҳо — фармудаҳои шариат.

Агарчи рехтани хун ба ҳукми шаръ хатост,
Бирез хуни суроҳӣ, ки ҳаст айни савоб. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҳукми ғоибона** ҳукме, ки аз тарафи қозӣ дар сурати набудани айбдор баровarда мешавад; **ҳукми қазо** сарнавишт, қисмат, тақдир; **ба ҳукми** ... мувофиқи ..., аз рӯи ...; бо амри ..., бо фармоиши ...

Тамоми майкадаҳоро ба ҳукми дил гаштам,
Ба даври чашми ту як кас наёфтам ҳушьёр. *Мулҳам*

**ба ҳукми он ки** ... ба сабаби он ки ...

Халифа ӯро тамкин кард, ба ҳукми он ки марде ҷалд буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҳукм кашидан** итоат кардан, мутеъ будан, фармонбардорӣ кардан.

Ёд гир аз ман тариқи бурдбориро, ки ман
Барқи оламсӯзаму ҳукми гиёҳе мекашам. *Нозим*

**ҲУКМАН** *а.* حكماً албатта, ногузир

**ҲУКМАНДОЗ** حكم‌انداز тирандози моҳире, ки ҳаргиз нишонаро хато накунад, устоди тирандозӣ.

...Мақолоти насиҳатгӯ ҳамин аст,
Ки ҳукмандози ҳиҷрон дар камин аст. *Ҳофиз*

**ҲУКМКАШ** حكم‌كش мутеъ, фармонбардор; *муқобили* **ҳукмрон.**

Ва лекин ба хоҳиш мани ҳукмкаш
Кунам з-ин суханҳо дили хеш хаш. *Низомӣ*

**ҲУКМРАВО** حكم‌روا ҳоким, ҳукмфармо.

**ҲУКМРОН** حكمران *ниг.* **ҳукмраво;** *муқобили* **ҳукмкаш.**

Ба дарбори он ҳукмрони сипеҳр
Бувад хидмати найзадорӣ ба меҳр. *Туғро*

**ҲУКУМАТ** *а.* حكومت ҳукмронӣ, идоракунӣ, фармонравоӣ.

Ҳорунаррашид ба яке аз умаро тақлиди ҳукумати Миср фармуд. *Аҳмади Дониш*

**ҳукумат намудан (ё кардан, рондан)** подшоҳӣ кардан; идора кардани мамлакат, ҳукмронӣ кардан.

Амир Ҳайдар ... бисту ҳафт сол ҳукумат ронда ... аз олам гузашт. *Аҳмади Дониш*

**ҲУКЧА** هكچه *ниг.* **ҳукак.**

Онро, ки бувад ҳукчаи истиғфорӣ,
Бигзар зи илоҷи ӯ, маҷӯ озораш. *«Фарҳанги Рашидӣ»*

**ҲУЛАЛ** *а.* حلل *ҷ.* **ҳулла||ҳуллат.**

Соиду соқи арӯсони чаманро бинӣ,
Ҳама барбаста ҳулию ҳама пӯшида ҳулал. *Анварӣ*

**ҲУЛВ** *а.* حلو **1.** ширин, лазиз; **2.** ширинӣ.

Дилаш бо ҳулвҳои мо бишуд гарм,
Ба рӯи мо назар накшуд аз шарм. *Ҳозиқ*

**ҲУЛВОН** *а.* حلوان ато, мукофот, бахшиш, подош; муждагонӣ.

**ҲУЛИБАНД** حلی‌بند ороста зинатъёфта.

Аз хуни хирад нигорпайванд,
Дар силсилаи ҷунун ҳулибанд. *Файзӣ*

**ҲУЛЛА||ҲУЛЛАТ** *а.* حلة||حله либос, ҷома, куртаву эзор; либоси нав.

Вайро ду ҳулла ато дод ва ғайр аз он мол яке чизе набуд. *Ҷомӣ*

Ту кардӣ бар Халил оташ гулистон,
Ки шуд бо ҳуллаи ҳуллат муҳалло. *Исмат*

**ҲУЛЛАБОФ** حله‌باف ҷомабоф, либосбоф; бофанда.

Ҳуллабофи бӯстон шуд боди наврӯзӣ магар,
Боғ аз ӯ ҷаннатсифат гашту замин гардунасар. *Тайён*

Ҷанд зи тори тамау пуди лоф
Бар қади ҳар сифла шавӣ ҳуллабоф? *Ҷомӣ*

**ҲУЛЛАПӮШ** حله‌پوش пӯшандаи либоси нав.

Арӯси чаман ҳуллапӯш омада,
Зи булбул чаман дар хурӯш омада. *Хоҷу*

**ҲУЛЛАТ** *а.* حلة *ниг.* **ҳулла.**

**ҲУЛМ** *а.* حلم хоб, он чӣ дар хоб мебинанд, рӯъё.

**ҲУЛУ** هلو шафтолуи луччак.

**ҲУЛУЛ** *а.* حلول **1.** расидан, фаро расидан; омада расидан; рӯй додан.

Пеш аз ҳулули воқеа ғамгин чаро бошам? *Авфӣ*

**2.** *фалс.* маҳлул шудан, ҳал шудан; омехтан; бо чизҳои дигар омехта ба шакли дигар даромадан.

Мефитад ин ақлҳо дар ифтиқод,
Дар мағокии ҳулулу иттиҳод. *Румӣ*

**ҲУЛУЛӢ** *а.* حلولی пайрав — тарафдори ваҳдати вуҷуд, пантеист.

**ҲУЛЬЯ||ҲУЛЬЯТ** *а.* حلیه||حلیة *ниг.* **ҳилья.**

**ҲУЛӢ** *а.* حلی зинат, ороиш, зевар.

**ҲУЛҚУМ** *а.* حلقوم *ниг.* **ҳалқум.**

**ҲУМАЙРО** *а.* حمیرا **1.** *шакли тасғир ва навозиши* **ҳамро;** **2.** *маҷ.* лақаби Оиша — зани Муҳаммад.

Боз дар боз омадан ошуфт ӯ,
Каллимини ё Ҳумайро! — гуфт ӯ. *Аттор*

**ҲУМО(Й)** هما(ی) мурғи афсонавие, ки гӯё агар сояаш бар сари ҳар касе афтад, ӯ ба давлат ва салтанат мерасад.

*Ҳумой бар сари мурғон аз он шараф дорад,*
*Ки устухон хӯраду ҷонвар наёзорад. Саъдӣ*

Пари тират агар бар устухонам соя андозад,
Шавад сабзу асои шахпари боли ҳумо гардад. *Сайидо*

**ҲУМОМ** *а.* همام калонтари қавм, марди бузургвор, далер, қаҳрамон.

Ба Золи сипаҳбуд супурд он ҳумом,
Заминро бибӯсид Дастони Сом. *Фирдавсӣ*

**ҲУМООСО** هماآسا монанди ҳумо, ҳумомонанд.

Нагардад гар туро вайрона маъмур,
Ҳумоосо дар ин вайрона меракс. *Махфӣ*

**ҲУМОЮН** همایون **1.** муборак, хуҷаста, фархунда, хуш.

Мавсими наврӯз меояд, ҳумоюн фурсатест,
Ғам мабод онро, ки рӯи дил ба сӯи ишратест. *Исмат*

Бас гирифтам чун ба меҳнат муждаи осудагӣ,
Нодирам монад, ки аз бахти ҳумоюн бишнавам. *Махфӣ*

**2.** яке аз оҳангҳои мусиқӣ.

**ҲУМОЮНБАХТ** همایون‌بخت хушбахт, некбахт.

Ман аввал бас ҳумоюнбахт будам,
Ки ҳам бо тоҷу ҳам бо тахт будам. *Низомӣ*

**ҲУМОЮНГОҲ** همایون‌گاه пойтахт, пойтахти подшоҳ.

**ҲУМОЮНФОЛ** همایون‌فال хушбахт, некбахт.

Шоҳ чун доя гирифт Абсолро,
То Саломони ҳумоюнфолро
Оварад дар домани эҳсони хеш,
Парварад аз рашҳаи пистони хеш. *Ҷомӣ*

**ҲУМРА||ҲУМРАТ** *а.* حمره||حمرة **1.** сурхӣ, сурх будан; **2.** *тиб.* бемории боди сурх; саромос.

**ҲУМУЗАТ** *а.* حموضت туршӣ, туршинокӣ; турш шудан.

Пӯшида намонад, ки ваҳм дар умури табиӣ фаъол аст ва лиҳозо аз тахайюли ҳумузат дар дандон хадар пайдо шавад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҲУМУМ** *а.* همموم *ҷ.* **ҳам II||ҳамм.**

*Чунон метапидам зи фарти ҳумум,*
Гиреҳ дар гиреҳ буд чини ҷабин. (1) *Васлӣ*

**ҲУМҚ** *а.* حمق аҳмақӣ, аблаҳӣ.

Гурӯҳе аз малоҳида ... гӯянд, ки илми мо ба ҳеҷ чиз дуруст наояд ... ин аз ҳумқ ва ҷаҳолати эшон бувад. *«Кашф-ул-маҳҷуб»*

**ҲУН I** هون *ниг.* **ҳон.**

**ҲУН II** هون сиккаи тиллой, ки дар Мадрас ва Дакани Ҳиндустон роиҷ будааст.

Маро, ки худро арзонбаҳо фурӯхтаам,
Чу ҳун ба доғи ғуломӣ ривоҷ деҳ ба Дакан. *«Хизонаи омира»*

**ҲУНАР** هنر **1.** қобилият, кордонӣ; устодӣ, маҳорат; фазл, фазилат.

Ҳунар—мардумӣ бошаду ростӣ,
Зи каждӣ бувад каммию костӣ. *Фирдавсӣ*

Ҳунар бинмой агар дорӣ, на гавҳар,
Гул аз-хор асту Иброҳим — аз озар. *Саъдӣ*

**2.** касб, пеша.

Агар ба ҳар сари мӯят ҳунар ду сад бошад,
Ҳунар ба кор наёяд, чу бахт бад бошад. *Саъдӣ*

Ҳунар беҳтар аз мулку моли падар. *Зарбулмасал*

**аз ҳунар орӣ будан** ҳунар надоштан, беҳунар будан.

Равандагони ҳақиқат ба ним ҷав нахаранд
*Қабои атласи он кас, ки аз ҳунар орист. Ҳофиз*

**ба ҳунар оростан** дар бар кардани ҳунар, аз худ кардани ҳунар.

Ба чандин ҳунар пир оростаст,
Вале не чу хубони навхостаст. *Ҷомӣ*

**ҲУНАРВАР** هنرور ҳунарманд, одами боистеъдод, пешавари моҳир.

Чун рафт Қасир — он ҳунарвар,
З-он сайдгаҳ андаке фаротар,
Ороста дид марғзоре,
Аз боғи биҳишт ёдгоре. *Ҷомӣ*

Ба зери бори миннат кай ҳунарвар мениҳад гардан,
Наҷунбад Кӯҳкан, гар бар сари ӯ Бесутун афтад. *Сайидо*

**ҲУНАРКЕШ** هنرکیش ҳунарманд, ҳунарвар.

Чунин гӯянд меъморони ин кох,
Ки чун шуд бар иморат доя густох,
Падид овард устоде ҳунаркеш
Ба ҳар ангушти дасташ сад ҳунар беш. *Ҷомӣ*

**ҲУНАРМАНД** هنرمند соҳибҳунар; доно, боистеъдод, моҳир.

Куҷо беҳунар шуд асири ниёз,
Ҳунарманд ҳар ҷо бувад сарфароз. *Фирдавсӣ*

Чу буданд ҳар ду ҳунарманду чуст,
Хароше наёмад касеро дуруст. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲУНАРПАРВАР** هنرپرور тарбияткунанда; ҳунаршинос, ҳунардӯст.

**ҲУНАРСАНҶ** هنرسنج он кӣ ба ҳунар қимат ва баҳо дода метавонад, ҳунаршинос.

**ҲУНАРӢ** هنری **1.** мансуб ба ҳунар; **2.** аҳли ҳунар, ҳунарманд.

Ду шоҳзода, ки ҳастанд аз ин дарахти сахӣ
Мубораку ҳунарӣ, комрону номвар. *Анварӣ*

**ҲУНАРҶӮЙ** هنرجوی хунарманд, хунарвар.

Ба Эрон нест ҳамчун ӯ ҳунарҷӯй,
Шикофанда ба ҷӯлину синон мӯй.
*Фахриддини Гургонӣ*

**ҲУНГУФТ** هنگفت *ниг.* **ҳангуфт.**

**ҲУНУД** *а.* هنود *исми ҷомеъ* ҳиндиҳо, сокинони мулки Ҳинд.

Мадори гардиши рӯзгори буқаламун ба эътиқоди ҳунуд бар чаҳор давр аст. «*Таърихи Фаришта*»

**ҲУНУТ** *а.* حنوط *ниг.* **ҳанут.**

**ҲУР** I *а.* حور *д.* ҳурӣ, зани бисьёр хушрӯй дар ҷаннат, ки гӯё насиби мӯъминон хоҳад шуд.

Дар сар ҳаваси бутони чун ҳурам бод,
Дар даст ҳамора оби ангурам бод.
Гӯянд ба ман, ки эзидат тавба диҳад,
Гар ӯ диҳад, ман накунам, дурам бод! *Хайём*

Зоҳид агар ба ҳуру қусур аст умедвор,
Моро шаробхона қусур асту ёр — ҳур. *Ҳофиз*

**ҳури ин** (*инчунин* **ҳурулъин**) занони сафедпӯсти шаҳлочашм.

Менадонам ё маҳӣ, ё офтоб,
Ё фаришта, ё парӣ, ё ҳури ин. «*Хористон*»

**ҲУР** II هور *ниг.* **ҳӯр.**

**ҲУР** III||**ҲУРР** *а.* حر **1.** озод.

Мадади сирати ҷавонмардон,
Нақди ҳуррону ноқиди мардон. *Саноӣ*

**2.** ҷавонмард, наҷиб.

**ҲУРДЕС** حوردیس хурмонанд; *маҷ.* бисьёр хушрӯй.

Чӣ қадр оварад бандаи ҳурдес,
Ки зери қабо дорад андоми пес. *Саъдӣ*

**ҲУРЗОД** حورزاد *киноя аз* соҳибҷамол.

Чу Юсуф гарчи набвад ҳурзоде,
Наёбӣ ҳаргиз аз васлаш мурode. *Ҷомӣ*

Бигуфто: Худ он рӯз ҳаргиз мабод,
Ки бошам ҷудо аз ту, эй ҳурзод! *Савдо*

**ҲУРИН** هرین *ниг.* **ҳурро.**

**ҲУРЛИҚО** حورلقا зан ё духтари ҳурчеҳра; *маҷ.* хушрӯ.

**ҲУРМАТ** I *а.* حرمت иззат, эҳтиром, арҷмандӣ.

Чи неку задаст ин сухан барҳаман:
Бувад ҳурмати ҳар кас аз хештан. *Саъдӣ*

**ба ҳурмати ...** ба ҳаққи ... (дар мавриди қасам кор фармуда мешавад); **ҳурмат доштан** эҳтиром кардан, мӯҳтарам шумурдан.

... Чун ба Самарқанд Тағшода Бухорхудот ба наздики ӯ рафт ва Наср ӯро кромӣ кард ва ҳурмат дошт ... «*Таърихи Наршахӣ*»

**ҳурмат ёфтан** сазовори эҳтиром гардидан, иззату эҳтиром дидан.

Бе хидмати ту кас ба ҷаҳон иззате наёфт,
Шоҳе ки чокари ту нашуд, ҳурмате наёфт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҳурмат шикастан** обрӯи касеро бурдан.

Лекин чу ҳурмати ту надорад, ту аз газоф,
Машкан, зи баҳри ҳурмати ислом, ҳурматаш.
*Носири Хисрав*

**ҳурмати касе бурдан** касеро беҳурмат, беобрӯ кардан.

**ҲУРМАТ** II *а.* حرمت ҳаром будан, мамнӯъ будан.

Аз ҳурмати фил сонле мепурсид,
Ринде фармуд: Куштанаш мушкил буд. *Бедил*

**ҲУРМАТДОН** حرمتدان он кӣ ҳурмати касеро ба ҷо меоварад.

Забони бадгӯ, чунонки расми ӯст, маро
Ҷудо фиканд аз он ҳақшиноси ҳурматдон.
*Фаррухӣ*

**ҲУРМАТДОШТ** حرمتداشت иззат, эҳтиром.

Аввал ӯро хост ҷустан дар набард,
Баҳри ҳурматдошташ таъхир кард. *Румӣ*

**ҲУРМОС** هرماس аҳриман, шайтон.

Аз раҳи ном ҳамчу якдигаранд,
Сӯи беақл ҳурмусу ҳурмос. *Носири Хисрав*

**ҲУРМУЗ(Д)** هرمز||هرمزد **1.** Оҳуромаздс, худои некӣ дар дини зардуштиён.

Чун оини Ҳурмузду Баҳман бувад,
Бар ин кохи фаррух нишеман бувад. *Фирдавсӣ*

**2.** рӯзи аввали ҳар моҳи шамсӣ.

Сари соли нав ҳурмузи фарвадин,
Баросуда аз ранҷ тан, дил — зи кин. *Фирдавсӣ*

**3.** сайёраи Муштарӣ (Юпитер).

Ба думми лашкараш Ноҳиду Ҳурмуз,
Ба пеши лашкараш Баҳрому Кайвон. *Дақиқӣ*

**4.** исми хос; номи подшоҳе дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ.

Чу Ҳурмуз баромад ба тахти падар,
Ба сар барниҳод он кай тоҷи зар. *Фирдавсӣ*

**ҲУРМУС(Т)** هرمس||هرمست *ниг.* **ҳурмуз(д).**

**ҲУРНАЖОД** حورنژاد *ниг.* **ҳурзод.**

Ману он ҷаъдмӯи ғолиябӯй,
Ману он моҳрӯи ҳурнажод. *Рӯдакӣ*

**ҲУРОҚ** *а.* حراق *ниг.* **ҳурроқ.**

**ҲУРПАЙКАР** حورپیکر зебо, зебопайкар, ҳурқомат.

Суоли шоҳ шуд қанди мукаррар,
Чунин гуфташ ҷавоб он ҳурпайкар. *Ҳозиқ*

**ҲУРР** *а.* حر *ниг.* **ҳур** III.

**ҲУРРА** I هره нишастангоҳ, мақъад.

**ҲУРРА** II هره **1.** як навъ гиёҳе, ки дар миёни гандум ва ҷав мерӯяд ва ба хӯрандааш беҳушӣ ва девонагӣ меоварад; тотура, мастак; **2.** атола.

Ҳурраи нарм пеши ман бниҳод,
Ҳам ба сони яке тале маска. *Ҳаккок.*

**ҲУРРИЯТ** *а.* حریت озодӣ.

Зоғ гуфт: ... Он лоиқтар, ки бар қазияти ҳурияти хеш биравӣ ва сухани маро бовар дорӣ.
«*Калила ва Димна*»

**ҲУРРО** هرا овози ҳайбатноки ҳайвони дарранда, наъра ва ғурриши ҳайвонот.

На овои деву на ҳуррои дад,
Замона забон баст аз неку бад. *Фирдавсӣ*

Зи ҳуррои ҳамла зи ҳуррои теғ
Шуда об хун дар дили тунд меғ. *Низомӣ*

**ҲУРРОС** I *а.* حراث *ҷ.* ҳорис I.

**ҲУРРОС** II *а.* حراس *ҷ.* ҳорис II.

**ҲУРРОҚ**||**ҲУРОҚ** *а.* حراق қав, латтаи сӯзондашуда барои даргирифтани оташаки чахмоқ.

Бе ту гар боди сабо мевазадам, бар дили реш
Ҳамчунон аст, ки оташ бари ҳурроқ ояд. *Саъдӣ*

**ҲУРСИРИШТ** حورسرشت ҳуртабиат; *маҷ.* бисьёр зебо, хушрӯй.

Рӯзи ид асту тарабхона муаттар чу биҳишт,
Ҷоми май софию соқӣ санами ҳурсиришт. *Исмат*

**ҲУРУБ** *а.* حروب *ҷ.* ҳарб.

Волии ин қалъа ... дар ҳуруб мағлуб шуд.
*«Таърихи Фаришта»*

**ҲУРУЛЪИН** *а.* حورالعين *ниг.* **ҳур I (ҳури ин).**

Шаби реҳлат ҳам аз бистар равам то қасри ҳурулъин,
Агар дар вақти ҷон додан ту бошӣ шамъи болинам.
*Ҳофиз*

**ҲУРУМ** *а.* حرم *ҷ.* ҳаром.

Чашм ҳамегӯяд: Аз ҳарому ҳурум
Баста ҳамедор зинҳор маро. *Носири Хисрав*

**ҲУРУР** *а.* حرور гармӣ, гармо.

Ҳурури ҳаво ба масобате буд, ки дили санги хоро аз тафи самум пора мешуд. *Авфӣ*

**ҲУРУС** *а.* حروث *ҷ.* ҳарс I.

**ҲУРУФ** *а.* حروف *ҷ.* ҳарф.

Барнаёвардам бурун сар аз ҳуруфи сарнавишт
Солҳо ҳар рӯз будам дар дабистони дигар. (!)
*Махфӣ*

**ҳуруфи доманадор** дар алифбои арабӣ ҳарфҳое, ки дар охири худ шакли доира доранд, мас. ҷим, айн, ғайн, син, шин ва ғ.; **ҳуруфи мӯъҷама** ҳарфҳои нуқтадори алифбои арабӣ; ◇ **ҳуруфи истисно** *грам.* пайвандакҳои 'магар', 'илло', 'сиво', 'ҷуз', 'бидуни', 'ғайр аз'; **ҳуруфи таҳаҷҷӣ** (ё ҳиҷо) алифбо.

**ҲУРЧАШМ** حورچشم он кӣ чашмони зебо дорад, сиёҳчашм, шаҳлочашм.

Бигӯ, моҳо, нигоро, ҳурчашмо,
Парирӯё, баҳоро, тезхашмо! *Фахриддини Гургонӣ*

**ҲУРҚА**||**ҲУРҚАТ** *а.* حرقه||حرقة *ниг.* **ҳирқа.**

**ҲУСН** *а.* حسن хушрӯӣ, зебоӣ, ҷамол.

Ҳуснат ба иттифоқи малоҳат ҷаҳон гирифт,
Оре, ба иттифоқ ҷаҳон метавон гирифт. *Ҳофиз*

Эй наргиси масти туро дар ҳар нафас нозе дигар,
В-эй турраи зулфи туро бо ҳусни ту розе дигар.
*Махфӣ*

◇ **ҳусни анҷом** поёни бомуваффақияти коре ё чизе.

Чун ёфт саҳифа ҳусни анҷом,
Бигрифт ҷавону зуд зад гом. *Шоҳин*

**ҳусни гулӯсӯз** *киноя аз* ниҳояти зебоӣ.

Ҳар куҷо ҳусни гулӯсӯзи ту манзил созад,
Метавон бӯса ба рағбат зи лаби бом гирифт.
*Соиб*

Дигар ҳусни гулӯсӯзе, ки имшаб маҷлисоро шуд,
Ки микроз аз пари парвона дорад шамъи маҳфилҳо.
*«Хизонаи омира»*

**ҳусни ифодат** фасоҳат дар ифода, зебо ва осон баён намудани мақсад; **ҳусни матлаъ** байти дуввуми қасида ё ғазал, ки пас аз матлаъ омадааст; **ҳусни маънӣ** зебоӣ ва равшании маъно; **ҳусни мақол** хушгапӣ, гуфтори нағз ва дилчасп; **ҳусни одоб** хушӣ ва писандида будани ахлоқ, хубии рафтору кирдор; **ҳусни оламсӯз** *киноя аз* зебоии аз ҳад зиёд.

Ишқ агар аз ҳусни оламсӯз бардорад ниқоб,
Шамъ чун парвона гардад гирди сар парвонаро.
*Соиб*

**ҳусни сулук** хушрафторӣ, хушмуомилагӣ; **ҳусни тадбир** нектадбирӣ, зиракӣ дар кор; **ҳусни такрор** такрори дилчасп ва форам; **ҳусни талаб** талаб кардани чизе аз касе аз рӯи киноя ва имо, махсусан дар охири қасидаҳо; **ҳусни хитоб** фасоҳат, забоноварӣ, ширинкаломӣ.

Мард бояд ки ба лутфи сухану ҳусни хитоб
Табъи арбоби ситамро зи ситам боз орад. *Ҷомӣ*

**ҳусну қубҳ** зебоӣ ва зиштӣ, хубӣ ва бадӣ.

Ба ҳусну қубҳ дар сад парда бино,
Ба аҷри неку бад қодир, тавоно. *Нозим*

**ҲУСНФУРӮШ** حسن‌فروش хушрухе, ки зебоии худро намоиш медиҳад.

Агарчи ҳуснфурӯшон ба ҷилва омадаанд,
Касе ба ҳусну малоҳат ба ёри мо нарасад. *Ҳофиз*

**ҲУСНХЕЗ** حسن‌خیز ҷоҳое, ки бештарини мардумаш соҳиби ҳусну ҷамол мебошанд.

**ҲУСОМ** *а.* حسام *ниг.* **ҳисом.**

**ҲУССОД** *а.* حساد *ҷ.* ҳосид I.

Ҳуссод ба султон расониданд, ки... панҷоҳ ҳазор дирам нуқра кифоят мекунад. *«Хизонаи омира»*

**ҲУСУЛ** *а.* حصول **1.** ҳосил кардан, ба даст даровардан.

Дар ҳусули амвол эҳтиёти тамом баровард.
*Авфӣ*

**2.** расидан ба мақсад.

Як дам намеравад, ки на дар хотирӣ, валек
Бисьёр фарқ бошад аз андеша то ҳусул. *Саъдӣ*

**ҳусули мақсад** ба амал омадани мақсад; **ба ҳусул пайвастан** ба даст омадан, мумкин шудан.

Матлуби деринаи ӯ ба ҳусул пайваст.
*«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҲУСУН** *а.* حصون *ҷ.* ҳисн.

Сиво рӯз ба рӯз қувват гирифта, бар тамомии қилоъи Кукан истило ёфт ва ҳусуни тозанафаси худ эҳдос намуд. *«Хизонаи омира»*

**ҲУТ** *а.* حوت **1.** моҳӣ; **2.** *нуҷ.* номи бурҷи дувоздаҳӯм аз бурҷҳои осмонӣ.

Зуҳал ва Муштарӣ ... дар сейӯм, ки бурҷи Ҳут бувад, воқеъ шуда ... *Аҳмади Дониш*

**3.** номи моҳи дувоздаҳӯм аз солшумории шамсӣ мутобиқ бо феврал.

**ҲУТОМ** *а.* حطام **1.** резаву шикастаи хасу хошок ва ҳар чизи майдаи беарзиш; **2.** *маҷ.* чизи беқадр; моли дунё.

Зоҳиде дар миёни мо буд, худро чунон менамуд, ки аз дунъё муъризам ва ба уқбо мутаарриз, ки ҳаргиз лавси ҳутом ба домани эътисомам нарасида. *«Ҳористон»*

◇ **ҳутоми дунъё** (*ё* **дуньявӣ**) молу давлати дуньё, ки ба назари одамони порсо гӯё беқадру қимат будааст.

...*Мехостем, ки самараи он аз ҳутоми дуньявӣ* ҳар чӣ тамомтар биёбад ва аз хазоини мо ӯро насибе бошад. *«Калила ва Димна»*

**ҲУФРА** *а.* **حفره** замини кофташуда, чуқурӣ.

Ногоҳ ҳуфрае ба назараш даромад, ки аз он ҷо қадре хок дар роҳи об афтода буд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҲУШ||ҲӮШ** **هش||هوش** 1. зиракӣ, ақл, шуур, идрок.

Бимонад бар ту чунин ҷовидон,
Дилу зӯри пилу ҳуши мӯбадон. *Фирдавсӣ*

2. ҷон, рӯҳ.

Бифармуд то Тутиёнушро,
Кушанду баранд аз танаш ҳушро. *Низомӣ*

3. *маҷ.* маъно, мағзи чизе, зубдаи чизе.

Қадаҳ нӯш мекарду мекард ғӯш,
Ба ҳуши суханҳои ӯ дода гӯш. *Хоҷу*

4. марг.

Варо ҳӯш дар Зобулистон бувад,
Ба чанги яли пури Дастон бувад. *Фирдавсӣ*

Чаро бо ман ба талхӣ ҳамчу ҳӯшӣ,
Ки бо ҳар кас ба ширинӣ чу нӯшӣ. *Фахриддини Гургонӣ*

**ҲУШБАР** **هوشبر** аз ҳуш баранда, беҳушиовар; мастукунанда.

Бифармуд то доруи ҳушбар,
Парастанда омехт бо нӯш-бар. *Фирдавсӣ*

**ҲУШЕВОР** **هشيوار** *ниг.* **ҳашивор.**

**ҲУШМАНД** **هوشمند** боҳуш, зирак; оқил.

Роҳати худ чун нагирад ҳушманд,
Ранҷи маро боз шиносад ки чанд. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҲУШМАНДӢ** **هوشمندى** ҳушьёрӣ, зиракӣ, огоҳ будан.

Болои сараш зи ҳушмандӣ
Метофт ситораи баландӣ. *Саъдӣ*

**ҲУШПУЛАК** **هشپلک** ҳуштак.

**ҲУШРАБО** **هوش ربا** рабояндаи ақлу ҳуш; *киноя аз* бисьёр зебо.

Бо чунон ҳушрабое чӣ кунад ҳуш маро?!*

**ҲУШЬЁР** **هوشيار||هشيار** 1. боҳуш, зирак, бофаросат, боақл, доно.

Зи хешон тане чанд бо худ бибурд,
Касоне ки буданд ҳушьёру гурд. *Фирдавсӣ*

2. муқобили маст.

Биёр бода, ки дар боргоҳи истиғно
Чи посбону чи султон, чи ҳушьёру чи маст. *Ҳофиз*

Тамоми майкадаҳоро ба ҳукми дил гаштам,
Ба даври чашми ту як кас наёфтам ҳушьёр. *Мулҳам*

**ҳушьёр гардидан** бедор шудан баъд аз мастӣ; ба худ омадан.

Чу ҳушьёр гардад падар, бегумон,
Саворон фиристад паси ман дамон. *Фирдавсӣ*

**ҲУШЬЁРДИЛ** **هوشياردل||هشياردل** дилогоҳ, бедордил.

Чунин девонаи ҳушьёрдил бош,
Биё, Мулҳам, зи шӯри худ хиҷил бош! *Мулҳам*

**ҲУҚБ** *а.* **حقب** муддати 70-80 сол; *маҷ.* солҳои дароз, солҳои сол.

**ҲУҚНА** *а.* **حقنه** имола, клизма.

Табибон ҳарчанд гуфтанд, ки ҳуқна мебояд кард, қабул накард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҲУҚУҚ** *а.* **حقوق** ҷ. ҳақ(қ).

Эй ҷавонмард, туро дар зиммаи ман ҳуқуқи бисьёр аст, воҷиб аст бар ман, ки туро бар **хасми** ту далолат кунам. (2) *Ҷомӣ*

**ҲУҚҚА** *а.* **حقه** 1. қуттичаи чӯбин, қуттича; сандуқчаи ҷавоҳирот.

Гар ӯ ҳуққаҳо дорад аз лаълу дур,
Маро ҳуққае ҳаст аз лаъл пур. *Низомӣ*

2. *киноя аз* даҳани ёр.

Ё худ, ки ба ҳарфи ӯ кунад гӯш
В-аз ҳуққаи ӯ кунад шакар нӯш. *Шоҳин*

**ҳуққаи ангубин** *киноя аз* даҳони маъшуқа.

Шуд аз сари зину дар вай омехт,
В-аз ҳуққаи ангубин гуҳар рехт. *Шоҳин*

**ҳуққаи гуфтугӯӣ** *киноя аз* даҳон.

Қиссаи ман магар кунун оби ду чашм гӯядат,
З-он ки бибаст ҳайратат ҳуққаи гуфтугӯйро. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҳуққаи ёқут** *киноя аз* даҳани маъшуқа.

Зи абри дидаи худ ҳар гуҳар, ки меборам,
Нисори ҳуққаи ёқути нӯшханди ту бод. *Исмат*

**ҳуққаи марҳам** *киноя аз* лабу даҳони маҳбуба.

Маҷрӯҳи туам, шояд агар захм бибандӣ,
Раҳме куну он ҳуққаи марҳам бикушоӣ. *Хоқонӣ*

**ҳуққаи марҷон** *киноя аз* лабу даҳони маъшуқа.

Суфтам аз мискаби алмос, кашидам бар гӯш
Дурри ҳар нукта, ки з-он ҳуққаи марҷон **афтод.** *Шоҳин*

**ҳуққаи мино** (*ё* **сабз**) *киноя аз* осмон.

Ба ин ҳуққаи сабз чандин маноз,
Ки ҳам мӯҳрабоз асту ҳам ҳуққабоз. *Ҳофиз*

Чу дасти қудрати ҳарроти ҳуққаи мино
Фишонд бар рухи кофур анбари соро ... *Убайди Зоконӣ*

**ҳуққаи нӯш** *киноя аз* даҳони маъшуқа.

Бибӯсид бар ҳуққаи нӯши ӯ,
Сухан гуфт чун ҳалқа дар гӯши ӯ. *Низомӣ*

**ҳуққаи сабз** *ниг.* **ҳуққаи мино; ҳуққаи хок** *киноя аз* қабр, гӯр, лаҳад.

Он кас ки замину чарху афлок ниҳод,
Бас доғ, ки бар ин дили ғамнок ниҳод.
Бисьёр лаби лаълвашу рӯи чу моҳ
Дар зери замину ҳуққаи хок ниҳод. *Хайём*

**аз ҳуққаи лаъл гавҳар афшондан** *киноя аз* аз **даҳони** базеб суханҳои дилфиреб гуфтан(-и маъшуқа).

Аз ҳуққаи лаъл гавҳар афшонд
В-аз пистаи шӯр шаккар афшонд. *Ҷомӣ*

3. қуттии найрангбозон; найранг.

**ҲУҚҚАБОЗ** حقه‌باز найрангбоз; фиребгар, қаллоб.

Ногоҳ шӯъбадаи фалаки ҳуққабоз асари зарби он мӯҳра ба боли он шикастабол расид. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Суфӣ ниҳод дому сари ҳуққа боз кард,
Буньёди макр бо фалаки ҳуққабоз кард. *Ҳофиз*

**ҲУҚҚАБОЗӢ** حقه‌بازی маккорӣ, фиребгарӣ; найрангбозӣ.

Нарасад вақти чорасозии ман
Мӯҳраи ту ба ҳуққабозии ман. *Низомӣ*

Ҳаво дар ҳубоб аз паи ҳуққабозӣ
Мушаъбидсифат рафта дар зери ховар. *Мушфиқӣ*

**ҲУҶАРОТ** *а.* حجرات *ҷ.* ҳуҷра||ҳуҷрат.

Аксар мадрасаҳо ва масоҷид аз дарсу намоз таътил ёфт, ҳуҷароти мадорис каҳхонаи хари обкаш ва ғалладони баққол шуд ... *Аҳмади Дониш*

**ҲУҶАҶ** *а.* حجج *ҷ.* ҳуҷҷат.

Ҳон! Рост бирав, ки роҳ каҷ нест,
Ҳоҷат ба далоилу ҳуҷаҷ нест. (1) *Файзӣ*

**ҲУҶБ** *а.* حجب шарм, ҳаё, шармгинӣ.

Ҳуҷби зи андоза фузунтар бад аст. *Зарбулмасал*

**ҲӮҶРА||ҲУҶРАТ** *а.* حجره||حجرة хонаи хурд, умуман хонаҷаҳои истиқоматӣ дар мадраса ва паҳлуи масҷид.

Зан аз ҳуҷра рафту ба айвон расид,
Нигаҳ кард Синдухт, ӯро бидид. *Фирдавсӣ*

Дар ҳуҷраи хос бурду дар баст
В-он меҳр ба бурҷи моҳ пайваст. *Шоҳин*

**ҲУҶУБ** *а.* حجب *ҷ.* ҳиҷоб.

Дидаҳо бояд сабабсӯрохкун
То ҳуҷубро барканад аз беху бун. (1) *Румӣ*

**ҲУҶУМ** I *а.* حجوم *ҷ.* ҳаҷм.

**ҲУҶУМ** II *а.* هجوم ҳамла; тохтутози якборагӣ ба болои душман.

Аз паи ҳам корвони гул ба бустон омада,
Метавон гуфт аз ҳуҷуми корвон бустон сарост. *Сайидо*

Даҳонам аз ҳуҷуми талхии даҳр
Шуда чун коми афъӣ маъдани заҳр. *Шоҳин*

**ҲУҶӮЪ** *а.* هجوع хоб; осоиш, истироҳат.

Ҳама шаб набудаш қарору ҳуҷӯъ
Зи тасбеҳу таҳлилу моро зи ҷӯъ. *Саъдӣ*

**ҲУҶҶАТ** *а.* حجت **1.** далел, бурҳон; асос.

Ҳар кӣ ҳуҷҷат хоҳадат, орӣ ҷавобаш теғи тез,
Ҳуҷҷат ар теғ асту бас, дарсу мақолат чист пас? *Носири Хисрав*

Туро гар бувад даъвии обрӯй,
Ба даъвои ин қавм ҳуҷҷат маҷӯй. *Шоҳин*

**ҳуҷҷати сотеъ** далели ошкор, далели возеҳ ва бурро.

Эҳёи мавто далеле қотеъ ва ҳуҷҷате сотеъ аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҳуҷҷати қотеъ** далели қатъӣ — бурранда; **ҳуҷҷат ангехтан** далел овардан.

Басе ҳуҷҷат ангехт бар дини пок,
Иморат басе кард бар рӯи хок. *Низомӣ*

**2.** баҳс, мунозара; якраҳагӣ, инод.

На хобаш гирифтӣ ба шаб як нафас,
На аз дасти фарьёди ӯ хоби кас,
Ниҳоде парешону табъе дурушт,
Намемурду халқе ба ҳуҷҷат бикушт. *Саъдӣ*

**3.** *д.* унвоне, ки ба дувоздаҳ имом ва ба ҷонишинони онҳо дода мешудааст.

...Ва ин замин бе ҳуҷҷати худои таоло набудааст. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҲУҶҶАТНАМОЙ** حجت‌نمای он кӣ барои исботи гуфтаи худ далеле дорад.

Пижӯҳандае буд ҳуҷҷатнамой,
Дар он анҷуман гашт шоҳозмой. *Низомӣ*

**ҲУҶҶОБ** *а.* حجاب *ҷ.* ҳоҷиб I.

Пас ҳуҷҷоб ва куттоб ва маориф номзад фармуд. *Авфӣ*

Ҳуҷҷоб ва нуввоб бар дараш саф зада ... *Аҳмади Дониш*

**ҲУҶҶОҶ** *а.* حجاج *ҷ.* ҳоҷ(ҷ).

Шайёде гесӯвон бофта буд ба сурати алавиён ва бо қофилаи ҳуҷҷоҷ ба шаҳр даромад дар ҳайати ҳоҷиён. *Саъдӣ*

**ҲӢ||ҲИЯ** *а.* هی *муаннаси* ҳува.

**ҲӮЙ** هوی **1.** оҳ, вой, афсӯс, дареғ.

Ҳама чашм пуробу дил пур зи ҳӯй
Ба Тӯси сипаҳбуд намуданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**2.** нидоест, ки барои даъват ва тарғиб истеъмол мешавад.

Гаҳ ба як ҳамла сипоҳе мешикаст,
Гаҳ ба ҳӯе қалбгоҳе медарид. *Ҳофиз*

**ҲӮР** هور **1.** офтоб.

Чу ҳурам ниҳону чу ҳӯр ошкоро,
Ва лек аз ҳақиқат на ҳӯрам на ҳурам. *Саноӣ*

**2.** *маҷ.* бахт, толеъ.

Зи Бежан фузун буд Ҳумон ба зӯр,
Ҳунар айб гардад, чу баргашт ҳӯр. *Фирдавсӣ*

**ҲӮШ** هوش||هش *ниг.* ҳуш.

# Ч

**Ч** ҳарфи сию ҳаштӯми алифбои ҳозираи тоҷикӣ; дар алифбои арабии тоҷикӣ — ҳарфи ج; *ниг.* ҷим 1.

**ЧАБАЛ** *а.* جبل кӯҳ.

Фикри ман чист пеши ҳиммати ӯ?
Нахл кӯтаҳ бувад ба пои ҷабал! *Саъдӣ*

Зи «лонусаллим»-и ман баҳр мунҷамид гардад,
Чаро нашояд, агар ҳам равад зи ҷой ҷабал. *Восифӣ*

**ҷабали росих** кӯҳи устувор, маҳкам ва матин.

Ӯ монанди ҷабали росих бар заҳмати авосиф ва садмати азлол таҳаммул менамуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧАБАЛӢ** جبلی мансуб ба ҷабал.

Яманро шаҳрҳои бисьёр аст ва хуштар аз ҳама ҷаҳон аст, зеро ки ҳам ҷабалист ва ҳам баҳрист ва ҳам баррист ва ҳам саҳлӣ. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҶАБАРИЯ** *а.* جبریه *д.* фирқае (мазҳабе) аз ислом, ки ба эътиқоди онҳо тамоми корҳои инсон бе ихтиёр ва иродаи ӯ фақат бо хости худо рӯй медиҳад.

**ҶАБАРУТ** *а.* جبروت қудрат ва тавоноии тамом, азамат ва бузургӣ.

Оламе дар тахайюли ҷабарут
Дорад аз пашми ганда боди бурут. *Бедил*

Қутбшоҳ аз ҷабарут ва нахвати Ҳусайн-низом тарсида намехост, ки қуввват ва шавкати ӯ зиёд шавад. *«Таърихи Фаришта»*

**ҶАБАРӢ||ҶАБРӢ** *а.* جبری мансуб ба ҷабария.

Суннӣ аз тасбеҳи ҷабрӣ бехабар,
Ҷабрӣ аз тасбеҳи суннӣ беасар. *Румӣ*

**ҶАББОР** *а.* جبار **1.** соҳиби тавоноӣ ва қудрат.

Қавме бошавкат, ҷаббор буданд ва аксари рӯи заминро бигирифтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ниҳебаш қалби сардорон шикаста,
Шукӯҳаш пушти ҷабборон шикаста.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҷаббори (ҳама) олам** *киноя аз* худо.

Наъли суми шабрангат тоҷи сари ҷабборон,
Ҳофиз сару тоҷатро ҷаббори ҳама олам. *Хоқонӣ*

2. бисьёр ҷабр ва зулмкунанда, золим.

Подшоҳи бузург ва ҷаббор бар чокаре хашм гирифтӣ, ӯ он чокарро низ лат задӣ ва фурӯ гирифтӣ. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Ситамкорону ҷабборон бипӯшиданд аз саҳмат,
Ҳама сарҳо ба чодарҳо, ҳама руҳҳо ба меъҷарҳо.
*Манучеҳрӣ*

**ҶАББОРӢ** جباری **1.** соҳибиқтидорӣ, тавоноӣ; **2.** зулму ҷабркунандагӣ; зӯроварӣ.

Ҳанӯзам нози давлат менамоӣ,
Ҳанӯз аз роҳи ҷабборӣ дароӣ. *Низомӣ*

**ҶАБИН** *а.* جبین **1.** пешонӣ, ҷабҳа, носия.

Араҷи хаё аз ҷабини ӯ равон шуд. *Авфӣ*

Маҳи ҷабини ту оромгоҳи нури сафост,
Сафои нур ба хуршеду моҳтоб диҳад. *Васлӣ*

**ҷабин фарох кардан** а) чеҳра кушод кардан; б) *маҷ.* шоду хурсанд шудан.

Шар даромад фарох карда ҷабин,
Фориғ аз Хайр бӯса дод замин. *Низомӣ*

2. *маҷ.* рӯй, сатҳ.

... Ки ҳеҷ оинаро занг бар ҷабин нанишаст,
Ки боз килкаш он зангро аз он назудуд.
*Бадри Чочӣ*

**ҶАБИРА** جبیره: **ҷабира шудан** ҷамъ шудан, гирд омадан.

Бифармудшон, то ҷабира шуданд,
Ҳизабри жиёнро пазира шуданд. *Фирдавсӣ*

**ҶАБОБИРА** *а.* جبابره *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ҷаббор**; **2.** тоғиён, гарданкашон.

Муҳорабаи ҷабобираро саҳл ангоштанд. (2)
*«Равзат-ус-сафо»*

3. нирумандон, қавиён, зӯрмандон, боқувватон.

Ҷабборон мардумоне буданд ба боло бист араш ва қувваи эшон дархури эшон ... аз қуввате, ки доштанд, эшонро ҷабобира хонданди. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҶАБОН** *а.* جبان тарсӯ, тарсончак, буздил.

Шери пурдилро кунад фарри ҷабини ту ҷабон,
Хасми мухтиро кунад раъи мусиби ту мусоб.
*Муиззӣ*

Ҳар лаҳза шавад румҳи ту дар дасти ту шакле,
Азбаски биҷунбад чи шуҷоу чи ҷабонро. *Анварӣ*

**ҶАБОНАТ** *а.* جبانت тарсончакӣ, буздилӣ; тарс.

Нашунидаӣ, ки ҳар кӣ хиёнат варзад, дасташ аз ҷабонат биларзад. *Саъдӣ*

**ҶАБР** I *а.* جبر зӯрӣ, ситам, ҷавр, зулм.

Ҳам ба худ мекард ӯ ҷабру ҷафо,
Ҳам ба худ мекард ӯ меҳру вафо. *Шоҳидӣ*

Чун коре ба ҷабр дар гардани касе афганданд ва ӯро забти он муяссар нашавад, ... ваболи он ҳам ба султон роҷеъ гардад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАБР** II *а.* جبر **1.** устухонбандӣ кардан; **2.** дуруст кардан, ба ҳоли аввала овардан.

Ба ҷабри хотири мо кӯш, к-ин кулоҳи намад
Басо шикаст, ки бо афсари шаҳӣ овард. *Ҳофиз*

Агар дар яке халале воқеъ гардад, аз дигаре ҷабри он ҳосил гардад. *«Ахлоқи Ҷалолӣ»*

**ҷабр кардан** дуруст кардан; пур кардани ҷои коста ва холишуда.

Туро дар ин навбат фалак ёварӣ карду иқбол раҳбарӣ, ки соҳибдавлате ба ту расид ва бар ту бибахшоид ва касри ҳолатро ба тафаккуде ҷабр кард.
*Саъдӣ*

**ҶАБР** III *а.* جبر илми алҷабр, алгебра.

**ҶАБРӢ** *а.* جبری *ниг.* **ҷабарӣ**.

**ҶАБҒАТ||ҶАБҒУТ** جبغت||جبغوت латта, пахта, пашм ва ғ., ки ба даруни кӯрпа, болиш ва монанди он меандозанд.

Ғами аёл набуду ғами табор набуд,
Дилам барош биёганда буд чун ҷабғут. *Тайён*

**ҶАБҲА||ҶАБҲАТ** *а.* جبهه||جبهت пешонӣ, ҷабин.

Даст бар рӯ бизаду бар сару бар ҷабҳат,
Гуфт бисьёр ло-ҳавла ва ло-қуввват. *Манучеҳрӣ*

**ҷабҳаи пурчин** пешонаи чиндор; пешонии пуроҷинг.

Акси по оинаро карда ғубори дилкушо,
Метавон гулдаста баст аз ҷабҳаи пурчини мо. *Сайидо*

◇ **ҷабҳаи моҳро бӯсидан** *киноя аз* сарбаландӣ ва сарафрозӣ доштан.

Дуҳулзан ба чавгон дароянда кӯс,
Алам ҷабҳаи моҳро дод бӯс. *Хоҷу*

**ҶАБҲАСОӢ** جبهه‌سائی пешонӣ ба замин молидан, пешонӣ мондан ва соидан, саҷда кардан ҳамчун таъзим, изҳори итоат ва хоксорӣ.

Чароғи шӯъла равшан метавон кард аз ғубори ӯ,
Ба кӯи ӯ намедонам, ки гарми ҷабҳасоӣ шуд.
*Шавкат*

**ҶАБҲАТ** *а.* جبهت *ниг.* **ҷабҳа**.

**ҶАВ** I جو ғаллае, ки бештар ба чорпоён медиҳанд ва аз он нон ҳам мепазанд; ◇ **як ҷав** каме, андаке.

Ҳасуде, ки як чав хиёнат надид,
Ба кораш наёмад, чу гандум тапид. *Саъдӣ*

**чав ба чав** нуқта ба нуқта, ҳарф ба ҳарф, ҳама, тамоман.

Замин чун чав шуда дар зери пояш,
Фалакро чав ба чав паймуда рояш. *Низомӣ*

**чаве** андаке, каме.

Қасеро, ки бошад чаве ақлу хуш,
Бувад аз насабнома хондан хамӯш. *Ҳотифӣ*

**ба чаве** ба қадри чаве, каме, андаке.

Хар гуфт: ... аз ғами алаф талаф шудам ва ӯ ба чаве бок надорад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба чаве фурӯхтан** ба баҳои ночиз фурӯхтан.

Осмон, гӯ, мафурӯш ин азамат, к-андар ишқ
Хирмани маҳ ба чаве, хӯшаи Парвин ба ду чав. *Ҳофиз*

**ЧАВ** II ||**ЧАВВ** *а.* جو фазо; атмосфера.

Нафитодаст туро кор ба чавви фалакӣ,
Нарасидаст тилои ту ба санги маҳакӣ. *Шавкат*

**ЧАВАЛОН** *а.* جولان *ниг.* **чавлон.**

**ЧАВВ** *а.* جو *ниг.* **чав** II.

**ЧАВВОЛ** *а.* جوال 1. чавлонкунанда; 2. *маҷ.* чаҳанда.

Гурба берун, сағ аз дарун чаввол,
Чист ин коркарду касби ҳалол. *Саноӣ*

**ЧАВВОЛА** *а.* جواله *муаннаси* **чаввол;** **шӯълаи чаввола** гардиши оташӣ, ки аз тезу шиддатнок кардани оташ ба назар менамояд, печ хӯрда ба ҳаво чаҳидани оташ.

Баски бе лаълаш шаробам оташи ҳал кардааст,
Шӯълаи чаввола донам гардиши паймонаро. *Шавкат*

**ЧАВДАТ** *а.* جودت некӣ, хубӣ, неку шудан; фазилат, бартарӣ.

Аз чавдати табъи ҳар чаводе
Бар чудии табъаш истодӣ. *Ҷомӣ*

Ҳеч умматеро он хиддату чавдати хотир набуда. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**чавдати қареҳа** хубӣ ва равшании идрок, мавзунии табъ ва истеъдоди хуб (дар шеъргӯӣ).

Рӯзе мавлоно Шамсуддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ аз чавдати қареҳаи шоҳзода сухан мегуфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧАВЗ** جوز *шакли арабишудаи* **гавз.**

Дили зирак ба сони лавз бувад,
Дили нодон чу пӯсти чавз бувад. *Саноӣ*

Пиреро дид, ки дарахти чавз менишонд. *Авфӣ*

Одамиро забон фазиҳа кунад,
Чавзи бемағзро сабуксорӣ. *Саъдӣ*

**чавзи ҳиндӣ** чормағзи ҳиндӣ, кокос.

Ду рух чун чавзи ҳиндӣ раста-раста,
Ду ҳанзал ҳар яке заҳре сиришта. *Низомӣ*

◇ **чавз бар гунбад андохтан** *киноя аз* кори бефоида кардан.

Чу очиз шуданд андар он тохтан
Ва з-он чавз бар гунбад андохтан. *Низомӣ*

**ЧАВЗАН** جوزن тоифае аз соҳирони қадими Ҳиндустон; *муқ.* **доназан.**

Зи Ҳиндустон омада чавзане,
Ба ҳар чав, ки зад, сӯхта хирмане. *Низомӣ*

**ЧАВЗБУН** جوزبن дарахти чормағз.

Мефитод аз чавзбун чавз андар об,
Бонг меомад, ҳамедид ӯ ҳубоб. *Румӣ*

**ЧАВЗО** *а.* جوزا 1. гӯспанди сиёҳи миёнсапед; 2. *нуҷ.* номи бурчест аз дувоздаҳ бурчи фалакӣ, ки Офтоб 23-ӯми май ба он дохил мешавад; ин бурч ба шакли ду кӯдаки тавъами пушт ба пушт тасвир меёбад, Дупайкар.

Уторид ба Чавзо бурун тохта,
Маҳу Зӯҳра дар Савр дам сохта. *Низомӣ*

Гирифт оташи хашм дар вай азим,
Сараш хост кардан чу Чавзо ду ним. *Саъдӣ*

**ЧАВЛАХ** جولخ матои пашмин, ки аз он хӯрҷину чувол медӯзанд.

**ЧАВЛАХӢ** جولخی чавлахпӯш, пашминапӯш, қаландари жандапӯш.

**ЧАВЛАҚ** *а.* جولق *шакли арабишудаи* **чавлах.**

**ЧАВЛАҚӢ** *а.* جولقی *шакли арабишудаи* **чавлахӣ.**

Чавлақие сарбараҳна мегузашт,
Бо сари бемӯ чу пушти тосу ташт. *Румӣ*

**ЧАВЛОН**||**ЧАВАЛОН** *а.* جولان 1. ҳаракатҳои пай дар пай, ҳаракатҳои гирд бар гирд; чунбиш ва ларзиши пай дар пай.

Зодан хуршед дар тоб аст аз рухсори ту,
То чаро зулфат бар он гулгун ба чавлон омадаст. *Анварӣ*

2. *давиданҳои тез(-и асп).*

Пушта чун ҳомун кунад, ҳомун чу пушта
Пӯяи чавлони рахши роҳворат. *Анварӣ*

3. аспдавонӣ, тохтутоз дар майдон.

Ҳар самт ғубор, ки зи чавлони ту хезад,
Чун бод хӯрад шери алам шери жиёнро. *Анварӣ*

Падар ҳар дуро саҳмгин мард ёфт,
Талабгори чавлону навард ёфт. *Саъдӣ*

4. рафтори хиромон.

Зулфи хотуни зафар шефтаи парчами туст,
Дидаи фатҳи абад ошиқи чавлони ту бод! *Ҳофиз*

Омаду дар пеши ман аз ноз чавлон карду рафт,
Қасри буньёди диламро сахт вайрон карду рафт. *Туғрал*

**чавлон кардан** а) озод ҳаракат кардан ба ҳар тараф; ҳаракати сахт ва тез кардан.

Ҳар як аз соҳибхирадро се беақл лоақал даркор аст, то ақли ӯ чавлон кунад. *Аҳмади Дониш*

б) хиромон рафтан, чилвакунон рафтан.

**ЧАВЛОНВАР** جولانور чавлонкунанда, тез ҳаракаткунанда ва чаққон.

Саворону гавону пурдилону сафдарон бинӣ,
Қамандандозу ханчаргиру новакбору чавлонвар. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ЧАВЛОНГОҲ**||**ЧАВЛОНГАҲ** جولانگاه||جولانگه майдон, майдони аспдавӣ; чои гаштугузор ва сайр.

Рост шав дар роҳ, макру ғадрро як сӯ бинеҳ,
З-он ки ин майдони мо ҷавлонгаҳи ғаддор нест.
*Шамси Табрезӣ*

Душманаш бошад сипоҳи шому дар ҷавлонгаҳаш
Шаб ҳама шаб резаҳои шиша мерезад ба роҳ.
*Восифӣ*

**ҶАВЛОНШИТОБ** جولان‌شتاب тезҳаракат, тездав.

Агар ин аст тундӣ тавсани ҷавлоншитобашро,
Ғубори роҳ шав, то вораcӣ бӯси рикобашро.
*Туғрал*

**ҶАВО** *а.* جوى шавқу ҳаво, ишқу ҳавас, эҳтирос.

Дил ҷаво надҳад ба боғи нӯҳ фалак,
Қ-офтоберо харидор омадаст. *Хоқонӣ*

**ҶАВОБ** *а.* جواب сухани муқобили суол ва пурсиш, посух;
**ҷавоби дур аз кор** ҷавоби номуносиб, дурушт.

Султон Муҷоҳидшоҳ аз шунидани ин ҷавоби дур аз кор даст ба хизонаи падар карда, ба таҳийяи хайл ва ҳашам пардохт ... ва ба эҳзори лашкар фармон дод. *«Таърихи Фаришта»*

**ҷавоби шофӣ** ҷавоби росту дуруст ва қатъӣ.

Ҳар даъвое, ки мекард, Холид ҷавоби шофӣ мегуфт. *Авфӣ*

**ҷавоб боздодан** ҷавоб гардондан.

Ҷавоби саломи раҳӣ боздеҳ,
Саломуналайк, эй ҷафопеша ёр! *Анварӣ*

**ҶАВОД** I *а.* جواد асп, аспи хушзот, аспи тездав.

Вазир ... инони ҷаводи калом ба ҷониби муҳимми заргар мунъатиф сохт. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАВОД** II *а.* جواد сахӣ, саховатманд, ҷавонмард.

Аз дасти тиҳӣ карам наёяд,
Ҳарчанд дилаш ҷавод бошад. *Саъдӣ*

Мардуми ҷавод ва карим ... ба ҷиҳати ғурабо бо манзил ва маош мураттаб медоранд.
*Аҳмади Дониш*

**ҶАВОЗ** *а.* جواز **1.** иҷозат, рухсат, изн.

Бад-ӯ паҳлавон гуфт, к-эй девсоз,
Ҷаро рафтӣ аз назди ман бе ҷавоз? *Фирдавсӣ*

Ҳар дам ба хуни дида чӣ ҳоҷат вузӯ, чу нест
Бе тоқи абрӯи ту намози маро ҷавоз. *Ҳофиз*

**2.** иҷозатнома, нишон, коғаз барои озод сафар кардан, гузарнома.

Маро гуфт: Киштӣ марон, то нахуст
Ҷавозе биёбӣ ба муҳрам дуруст ... *Фирдавсӣ*

Кас аз Ироқ бе ҷавози Маъмун натавонист омад.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** раҳоӣ, рухсати раҳоӣ.

Кас аз озмоиш наёбад ҷавоз,
Нишеб оядаш, чун шавад бар фароз. *Фирдавсӣ*

**ҶАВОЗИБ** *а.* جواذب *ҷ.* **ҷозиба.**

**ҶАВОИЗ** *а.* جوائز *ҷ.* **ҷоиза.**

Халаф даст ба ҷавоиз ва мавоҳиб ва атийёт баркушода ... (1) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАВОН||ҶУВОН** جوان одам, ҳайвон ва ё дарахт, ки ба ҳадди миёнаи умри табиии худ ҳанӯз нарасидааст, барно; *муқобили* **пир 1.**

Ҷувон гарчи шоҳи дабирон бувад,
Гаҳи ҷоpa муҳтоҷи пирон бувад. *Фирдавсӣ*

Насиҳат гӯш кун, ҷоно, ки аз ҷон дӯстар доранд
Ҷавонони саодатманд панди пири доноро. *Ҳофиз*

◇ **ҷавонони чаман** *киноя аз* гулҳои чаман.

Эй сабо, гар ба ҷавонони чаман боз расӣ,
Хидмат аз мо бирасон сарву гулу райҳонро!
*Ҳофиз*

**ҷавон будани бахти** *касе* хушбахт будани касе.

Даромад ба айвони шоҳаншаҳӣ,
Ки бахтат ҷавон боду давлат раҳӣ! *Саъдӣ*

**ҶАВОНБАХТ||ҶУВОНБАХТ** جوان‌بخت хушбахт, некбахт.

Ҷавонбахт пирони бисьёрдон,
Ҳама кордида, ҳама кордон. *Ҳотифӣ*

**ҶАВОНДАВЛАТ||ҶУВОНДАВЛАТ** جوان‌دولت хушбахт, бобахту иқбол.

...Ки аз ҷумлаи тоҷдорони Рум
Ҷувондавлате буд з-он марзу бум. *Низомӣ*

**ҶАВОНИБ** *а.* جوانب *ҷ.* **ҷониб 1.**

Саворон аз атроф ва ҷавониби ӯ даромаданд.
*«Равзат-ус-сафо»*

Дардо, ки бар дари худ борам надод дилбар,
Чандон ки аз ҷавониб ангехтам васоил. *Ҳофиз*

**ҶАВОНМАРГ||ҶУВОНМАРГ** جوان‌مرگ он ки дар ҷавонӣ мурдааст.

**ҶАВОНМАРД||ҶУВОНМАРД** جوان‌مرد **1.** марди ҷавон, ҷавон.

Ҷавонмардо, ҷавонмардӣ биёмӯз,
Зи мардони ҷаҳон мардӣ биёмӯз. *Ҷомӣ*

**2.** ҳимматбаланд, олиҳиммат; сахӣ, бахшанда.

Саросар ҷаҳон пеши ӯ хор буд,
Ҷавонмард буду вафодор буд. *Фирдавсӣ*

Ҷавонмарду хушхулқу бахшанда бош,
Чу ҳақ бар ту пошад, ту бар халқ пош! *Саъдӣ*

**ҶАВОНМАРДӢ||ҶУВОНМАРДӢ** جوان‌مردی ҳимматбаландӣ, олиҳимматӣ; саховат, бахшандагӣ.

Ҳар кӣ фарьёдраси рӯзи мусибат хоҳад,
Гӯй: Айёми саломат ба ҷавонмардӣ кӯш! *Саъдӣ*

**ҶАВОНРОЙ||ҶУВОНРОЙ** جوان‌رای дорои ақли салим, салимақл.

Ҷавонрою равшандилу пири деҳ,
Куҳанпиру навбоваву мири деҳ. *Хоҷу*

**ҶАВОНӢ||ҶУВОНӢ** جوانی шабоб; барноӣ; *муқобили* **пирӣ.**

Кушода забону ҷавонит ҳаст,
Сухан гуфтани паҳлавонит ҳаст. *Фирдавсӣ*

Ҳосили давлати ҷавонии хеш
Домане пур зи обу хун дорам. *Анварӣ*

**ҶАВОР** *а.* جوار наздикӣ, ҳамсоягӣ.

Пас гуфт, ки дар диёри мо бош,
Сокин шуда дар ҷавори мо бош! *Ҷомӣ*

**ҶАВОРЕҲ** *а.* جوارح *ҷ.* **ҷориҳа.**

Басар дар сару фикру рою тамиз
Ҷавореҳ ба дил, дил ба дониш азиз. (2) *Саъдӣ*

Уқоб дар миёни ҷавореҳ чун шер аст дар миёни сибоъ. (4) *Авфӣ*

Дар ин асно бурудате қавӣ ва сармое азим дар ҳаво падид омад, чунончи аъзо ва ҷавореҳ аз корҳо боз монданд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАВОРӢ** *а.* جواری *ҷ.* **ҷория** I.

Аз мушоҳадаи он [чароғ] нисо ва ҷавориро ҳоли ғариб рӯй диҳад. (1) *«Илми симиё»*

[Сулаймон] ангуштарии хешро ба ҷорияе аз ҷаворӣ ... супурд. (2) *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАВОСИС** *а.* جواسیس *ҷ.* **ҷосус.**

Пас аз муроҷаат ҷавосисро амр фармуд, то дар талаби Довуд муҷид бошанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАВОҲИР** *а.* جواهر *ҷ.* **ҷавҳар.**

Дар полони ӯ харитаи пур аз ҷавоҳири нафис бахия кардаам. (1) *Авфӣ*

Яке аърозу он дигар ҷавоҳир,
Чунин гуфтанд устодони моҳир. (2)
*Носири Хисрав*

**ҶАВОҲИРДОРУ** جواهردارو навъе аз сурма, ки ба чашм қувват медиҳад ва ба он ҷавоҳиротро ҳал мекунанд.

Марди соддадил гуфт: Эй табиб... ман аз дарди шикам меноламу ва ту ҷавоҳирдору дар чашми ман мекашӣ. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАВОҲИРНИГОР** جواهرنگار гавҳарнишонда, гавҳаркӯб, мурассаъ ба ҷавоҳир.

Дар он пайкари осмониқтидор
Ниҳоданд тахти ҷавоҳирнигор. *Ҳотифӣ*

**ҶАВОҲИРНИСОР** جواهرنثار ҷавоҳирпош, гавҳарпош; ◇ **килки ҷавоҳирнисор** *киноя аз* қалам.

Баровард килки ҷавоҳирнисор
Чу заррин тазарве ба минқори қор. *Хоҷу*

**ҶАВР** *а.* جور зулму ситам, ҷафо; озор; *муқобили* **адл.**

В-агар ҷавр дар подшоҳӣ кунӣ,
Пас аз подшоҳӣ гадоӣ кунӣ. *Саъдӣ*

**ҷавр бурдан (ё кашидан)** ҷафо ва ситам кашидан, зулму ситам ва озор дидан.

Сахт аст пас аз ҷоҳ таҳаккум бурдан,
Хӯ карда ба ноз ҷаври мардум бурдан. *Саъдӣ*

Аз ошиқӣ насиби ман ин шуд, ки рӯзу шаб
Ҷаври рақибу таънаи бадхоҳ мекашам. *Ҷомӣ*

**ҶАВРПЕША** جورپیشه золим, ситамгар.

Накунад ҷаврпеша султонӣ,
Қи наояд зи гург чӯпонӣ. *Саъдӣ*

**ҶАВСАНГ** جوسنگ санге, ки ҳамвазни як дона ҷав аст; чизе, ки ба қадри калонӣ ва вазни як дона ҷав аст; андаке.

Ба чандин сари теғи алмосранг
Насуфтанд ҷавсанг аз ин хорасанг. *Низомӣ*

В-он харе, к-аз ақл ҷавсанге надошт,
Худ набудаш ақлу оқилро гузошт. *Румӣ*

**ҶАВСАҚ** *а.* جوسق кӯшк, қаср.

*Малик ... хашм гирифт ва фармуд, то сиёҳро бо* канизак устувор бибанданд ва аз боми ҷавсақ ба қаъри хандақ дарандозанд. *Саъдӣ*

**ҶАВФ** *а.* جوف 1. ковокӣ, миёнтиҳигӣ.

Ба гӯши ҷон бишунав аз ғиреви муштоқон
Ҳазор ғулғула дар ҷавфи гунбади хазро.
*Шамси Табрезӣ*

2. дарун, миён.

Зи рухсори рангини ӯ рафт ранг,
Чу зар гашт дар ҷавфи он хорасанг. *Хоҷу*

Ба номи он, ки номаш қути ҷон шуд, қуввати дилҳо,
Забони тифл аз лутфаш ба ҷавфи маҳд шуд гӯё...
*Мушфиқӣ*

3. *маҷ.* шикам.

Намедонад ҳалоле аз ҳароме,
Ҳамехоҳад ба ҷавфи худ кашидан. *Носири Хисрав*

На тифли даҳанбаста будӣ зи лоф,
Ҳаме рӯзӣ омад ба ҷавфат зи ноф. *Саъдӣ*

◇ **ҷавфи лайл** дили шаб, нимаи шаб.

Мутаваккил ҳоҷиброгуфт: Бояд ки дар ҷавфи лайл ба манзили имом Ҳодӣ равӣ ва он чӣ аз молу силоҳ дар он ҷо ёбӣ, бигирӣ ва ӯро назди ман орӣ.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҷавфи хокдон** зери хок.

Эшон ниҳон шуданд дар ин ҷавфи хокдон,
Лекин шиори кардаи эшон ниҳон намонд. *Ломеӣ*

**ҶАВФУРӮШ** جوفروش фурӯшандаи ҷав; ◇ **гандумнамои ҷавфурӯш** *киноя аз* ҳилагар, дағобоз.

Не туро бар зулму тавба пурхурӯш,
Эй дағо, гандумнамои ҷавфурӯш! *Румӣ*

**ҶАВШАН** جوشن навъе аз либоси ҷангии оҳанин, ки монанд ба зиреҳ аст, аммо зиреҳ аз ҳалқаҳо ва ҷавшан мураккаб аз ҳалқаҳову порчаҳои оҳан мебошад.

Бипӯшид танро ба чарми паланг,
Ки ҷавшан набуд он гаҳ оини ҷанг. *Фирдавсӣ*

Ҳама дар ҷавшан ва зиреҳ ғарқ шуданд, ки ҷуз чашмҳошон пайдо набуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Монанди хур бош, то бигзаронӣ
Тири иҷобат аз ҷавшани субҳ. *Туғрал*

**ҶАВШАНВАР** جوشن‌ور ҷавшандор, ҷавшанпӯш.

Сипаҳдору ҷавшанварон сад ҳазор
Шумурда ба лашкаргаҳ омад савор. *Фирдавсӣ*

**ҶАВШАНГУЗОР** جوشن‌گذار ҷавшангузар, сӯрохкунандаи ҷавшан (сифати тир, найза ва ғ.).

Бизад асп бо номдорон ҳазор
Або найзаву тири ҷавшангузор. *Фирдавсӣ*

**ҶАВШАНПӮШ** جوشن‌پوش 1. пӯшандаи ҷавшан; 2. *маҷ.* мавҷзан.

Машав ҳаргиз даме эмин зи хасми нотавон, Соиб,
Ки аз андак насиме баҳр ҷавшанпӯш мегардад.
*Соиб*

**ҶАВШАНХОЙ** جوشن‌خای ҷавшаншикан, ҷавшанфарсо.

На ҳар кӣ мӯй шигофад ба тири ҷавшанхой,
Ба рӯзи ҳамлаи ҷанговарон бидорад пой. *Саъдӣ*

**ҶАВҚ** *а.* جوق 1. гурӯҳ, тӯда, дастае аз мардум, гурӯҳи мардум.

Яке омаду гуфт: Эй шаҳриёр,
Ки Бобур бурун шуд ба ҷавқе савор. *Шодӣ*

Хабар шуд, ки меояд бо лашкаре ва чавқи беадад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. гурӯҳ ва тӯдаи ҷонварон, махсусан паррандагон.

Чавқи мурғон аз бурун гирди қафас
Хуш ҳамехонанд з-озодӣ қисас. *Румӣ*

**ҶАВҲАР** *а.* جوهر *шакли арабишудаи* **гавҳар.**

Гаронмояҳое, ки бошад ғариб
Зи маркубу ҷавҳар, зи дебову тиб. (1) *Низомӣ*

Чун дониста омад, ки ҳастӣ ба ҷавҳар ва араз мунқасим шавад. (2) *Ибни Сино*

Лозим аст, ки дар мамлакат аз паи ҳар амал ва шуғл дидбоне чун раиси бадоеъ омода бувад, ки ҷавҳари мардум ба султон менамояд. (2) *Аҳмади Дониш*

◇ **ҷавҳари фард** хурдтарин зарра; *кинoя аз* даҳони маъшуқа.

Баъд аз инам набувад шоиба дар ҷавҳари фард,
Ки даҳони ту дар ин нукта хуш истидлол аст. *Ҳофиз*

**ҶАВҲАРШИНОС** جوهرشناس имтиёзкунандаи сангҳои қиматбаҳо.

Зи ҳар ҷав, ки андохтам дар харос,
Дуре боздодам ба ҷавҳаршинос. *Низомӣ*

**ҶАВҲАРӢ** جوهری *шакли арабишудаи* **гавҳарӣ.**

Марди ҷавҳарӣ буд, дар маърифати ҷавоҳир устод ва моҳир. (1) *Авфӣ*

Қиматат ҳар кас надонад чун Камол,
Ҷони ман, ту ҷавҳарӣ, ӯ ҷавҳарӣ. (1) *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **ҷавҳарии сухан** сухандон, суханшинос, сухансанҷ.

Хамӯш кун, ки агар худ сухан чу дур гӯям,
Чу ҷавҳарии сухан ҳаст, дасти ман бӯяд. *Шамси Табрезӣ*

**ҶАД(Д)** *а.* جد **1.** падари падар, бобо.

Маро дастгоҳе, ки пероман аст,
Падар гуфт: Мероси ҷадди ман аст. *Саъдӣ*

**ҷадди аъло** бобокалон, падари бобо.

Ту худ қабри ҷадди аълои худро надонӣ. *Аҳмади Дониш*

**ҷадду обо** бобо ва падарон.

Надонад магар ҷадду обои ман,
Надониста тавқеу туғрои ман. *Ҳотифӣ*

2. *ба шакли ҷамъ* **ҷаддон** гузаштагон.

Ин китоб ҳама ахбор ва осори ҷаддони туст. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶАДАЛ** *а.* جدل **1.** баҳсу мунозира.

Ҳар кӣ бо донотар аз худ ҷадал кунад, то бидонанд, ки доност, бидонанд, ки нодон аст. *Саъдӣ*

Не фасеҳе, ки ба бурҳони суханҳои латиф
Бошадаш қуввати баҳсеву маҷоли ҷадале. *Ҷомӣ*

2. муноқиша, хархаша, кашмакаш; мухолифат, хусумат.

Зоҳид, ба боданӯшии Имло макун ҷадал,
Ғуфрони тавба субҳаи саддонаи ту нест. *Имло*

3. ҷангу ҳарб, набард, мубориза.

Агар [халифа] панд нашнавад ва сари хилофу ҷадал дорад, лашкарро тартиб кунад ва майдони ҷангро муайян гардонад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз душмани дӯстрӯ бипарҳез
Чун ҳезуми хушк з-оташи тез!
Қораш ба ҷадал чу барнаёяд,
Хуш-хуш дари ҳила баркушояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

4. саъю кӯшиш.

Ёди он чашми сияҳ дорад ба хуни ман шитоб,
Фикри он тарзи нигаҳ дорад ба қатли ман ҷадал. *Савдо*

**ҶАДАЛӢ** *а.* جدلی **1.** баҳсу мунозиракунанда; **2.** *фалс.* диалектик.

Роҳи ҷадалиён андар далел бурдан ба ғоиб аз шоҳид (аст). *Ибни Сино*

**ҶАДВАЛ** *а.* جدول **1.** ҷӯй, шохобча.

Муҳайё кард панҷ аркони миллатро ба чор аркон,
Ки ҳар як ҷадвале будасту ӯ дарёи ӯ омад. *Хоқонӣ*

Рои савобнамой иқтизои он кард, ки аз рӯди Арас ҷадвале бурида шавад, ки оби он аз Байлақон гузарад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. раҳи хат дар китоб.

Лоҷарам чун ситора рост бувад,
Натавонад, ки каҷ равад ҷадвал. *Саъдӣ*

Ҷомӣ, саводи шеъри ту омад забури ишқ,
Мустағнӣ аз такаллуфи тазҳибу ҷадвал аст. *Ҷомӣ*

**ҶАДГОРА||ҶАДКОРА** جدگاره||جدکاره раъйҳо ва равишҳои мухталиф.

Зи рои ту некӯ нагардад тамом,
Зи ҷадкора гардад саросар табоҳ. *«Луғати фурс»*

**ҶАДД** *а.* جد *ниг.* **ҷад(д).**

**ҶАДДА** *а.* جده модаркалон, бибӣ.

Гуфт, ки ҷаддаи ман аз ҷумлаи хотунон будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Пас ҷадду ҷаддаи ман ҳар ду бо хидмати он худовандзодагон машғул гаштанд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҶАДИД** *а.* جدید нав, тоза.

То ки гардун пир бошад, бахти ӯ бошад ҷавон,
То куҳан бошад ҷаҳон иқболи ӯ бошад ҷадид. *Муиззӣ*

Қонуни мухоласати ҷадид оини мухосамати қадимро бардоштааст. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАДИР** *а.* جدیر шоён, сазовор, лоиқ.

Пирро гуфтам аз сари таҳқиқ:
Эй туро мулку дин ҷадиру ҳақиқ. *Саноӣ*

**ҶАДӢ** *а.* جدی **1.** бузғола; **2.** *нуҷ.* номи бурҷи даҳӯм аз бурҷҳои дувоздаҳгонаи фалакӣ, ки офтоб 23 моҳи декабрь ба он дохил мешавад; ин бурҷ ба шакли бузғола тасвир шудааст.

Бурун рафта Тири сипеҳр аз камон,
Мар-он тирро Ҷадӣ гӯӣ нишон. *Хоҷу*

**ҶАДКОРА** جدکاره *ниг.* **ҷадгора.**

**ҶАДОВИЛ** *а.* جداول *ҷ.* **ҷадвал.**

Обҳои ҷадовил ва анҳор ... дар баҳр мутароҷеъ шавад ва бар он ҳол бимонад. (1) *«Равзат-ус-сафо»*

Кӯси шиҳоби соқиб тақвим менависад,
Қ-аз оби зар кашида аз ҳар тараф ҷадовил. (2)
*Восифӣ*

**ҶАДР** I *а.* جدر шутури чорсола; *муқ.* **ҷазр** II.

Мода яке ҷадр ба кирдори бадр
Пояшу гарданш ба сони ҳилол. *Ломеӣ*

**ҶАДР** II جدر девор.

**ҶАЗАЪ** *а.* جزع **1.** бесабрӣ, бетоқатӣ, беқарорӣ; нола ва зорӣ.

Ҷазаъ кардан ... тариқи хирадмандӣ нест.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Султон Масъуд савор шуда изҳори ҷазаъ кард ва қотилонро пайдо карда, ба қисоси эшон ҳукм фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳосил он, ки бисьёр бигирист ва ҷазаъ намуд.
*«Хористон»*

**2.** тарс, бим; **3.** илтимос, тазарруъ, таваллo.

Гарчи бихонад, ҳанӯз дасти ҷазаъ бар дуост,
В-арчи биронад, ҳанӯз рӯи умед аз қафост. *Саъдӣ*

**ҷазау фазаъ** бетоқатӣ, ошуфтагӣ ва тарсу бим; *муқ.* **фазаъ (фазау ҷазаъ).**

Ва назди зуҳури ҳодиса ва вуқӯи балво ҳеҷ ҷазау фазаъ суд надиҳад. *Аҳмади Дониш*

**ҶАЗБ||ҶАЗБА** *а.* جذب||جذبه **1.** ба худ кашидан, кашиш.

Ва хосияти офтоб он аст, ки чизҳоро ба акс гарм кунад, чун баробар бошад ва ба миёнҷии гармӣ баркашад, яъне ҷазб кунад. *Низомии Арӯзӣ*

Гар хок бихандаду бигирьяд,
Аз ҷазбаи чарх бошад ағлаб. *Шамси Табрезӣ*

**2.** кашиш, дилрабоӣ, дилбарӣ.

Гуфтӣ, ки шудӣ зи ишқ мафтун
В-аз ҷазбаи ошиқӣ дигаргун. *Ҷомӣ*

Ҷазби маъшуқон бувад ҳар дам каманди ошиқон,
Кас набошад сӯи гулшан раҳнамои андалеб.
*Туғрал*

**ҶАЗЗОБ** *а.* جذاب ба тарафи худ кашанда, ҷазбкунанда.

Панди феълӣ халқро ҷаззобтар,
Қ-ӯ расад дар ҷони ҳар бегӯшу кар. *Румӣ*

Чашм ҷаззоби бутон з-ин кӯйҳост,
Мағз ҷӯён аз гулистон бӯйҳост. *Румӣ*

**ҶАЗИЛ** *а.* جزيل **1.** бисьёр, фаровон.

Азидро сухани Ато мувофиқ афтода, неъмате ҷазил ба ӯ дод. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** бузург.

Ҳар якро ба ... мавҳибате ҷазил сарафроз гардонид. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** маҳкам, устувор, дуруст.

Мо раъи ҳоҷиброро дар ин боб ҷазил ёфтем.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҶАЗИРА** *а.* جزيره хушкӣ дар миёни об.

Зи роҳи ҷазира даромад яке,
Чу дидаш мар-ӯро зи дур андаке. *Фирдавсӣ*

**ҶАЗЛ** *а.* جزل фасеҳ, бофасоҳат.

...Ё каломи ҷазл ва мӯҳкам бошад, ки осори қуввати хотир аз асной он муояна шавад.
*«Оини нигориш»*

Чун лутфи табъ ва шеъри ҷазли Алоуддин иштиҳори тамом дошт, султон Санҷар ҳукм ба итлоқи ӯ фармуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЗМ** *а.* جزم **1.** қатъ, бурриш; **2.** яқин, бовар, қатъият; **нияти ҷазм** нияти қатъӣ.

Баъд аз муфорақати ӯ азми сафар кардам ва нияти ҷазм, ки бақияти зиндагонӣ фарши ҳавас дарнавардам ва гирди муҷоласат нагардам. *Саъдӣ*

**ҷазм кардан** яқин ва қатъият ҳосил кардан дар ягон амр.

Дар басе кор озмунаш кард,
Оқибат ҷазм бар ҷунунаш кард. *Ҷомӣ*

**ҷазм шудан** яқин ҳосил шудан, бовар пайдо гардидан.

Мушриконро ҷазм шуд, ки ин феъли ӯст.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЗО** *а.* جزا подош, сазо, мукофоти некӣ ва бадӣ.

Он нокас ҷазои эҳсони ӯ ба бадӣ муқобала мекунад. *Авфӣ*

Феъли бад муставҷиби ҷазост ва амали нек боиси ато. *Аҳмади Дониш*

**рӯзи ҷазо** *д.* рӯзи қиёмат, рӯзи растохез, рӯзи бозхост, рӯзи ҳисоби бандагон аз тарафи худо.

**ҶАЗОИР** *а.* جزائر||جزاير *ҷ.* **ҷазира.**

Билоди эшон дар ҷазоири дарьё буд.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶАЗОЛАТ** *а.* جزالت **1.** фаровонӣ; тамомӣ, пуррагӣ; **2.** фасоҳат, равонӣ ва устуворин сухан.

Маснаднишинони боргоҳи иншо дар таърифи ҷазолати калимот ва таҳсини балоғати таркиби он муттафиқулкалимаанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАЗР** I *а.* جذر **1.** асли ҳар чиз, бех, реша; **2.** *мат.* реша, ададест, ки онро дар нафси худаш зарб мекунанд, ҳамчун адади се, ки агар дар нафси худаш зарб шавад, адади нӯҳ ҳосил мегардад ва ин се ҷазри нӯҳ аст ва нӯҳ мол (ҳосил)-и се ном мегирад.

Ба Бадр бадраи зар дархур аст чандоне,
Ки аз улуф шавад ҷазри моли ӯ мунтиқ.
*Бадри Ҷочӣ*

**ҷазри асам** ҷазри иррационалӣ, ҷазри касрнок.

Ҳайрати неъмати ту ҷазри асам,
Як ҷаҳон ақл гунгу кар дорад. *Анварӣ*

**ҷазри мунтиқ** ҷазри солим, ҷазри бекаср.

**ҶАЗР** II *а.* جذر шутури чорсола; *муқ.* **ҷадр** I.

Чӣ гуна ҷазре, ҷазре куҷо зи пистонаш
Ҳанӯз хеҷ лабе бӯй ногирифта лабан. *Мунҷик*

**ҶАЗР** III *а.* جزر кам шудан ва аз соҳил дур рафтани оби баҳр, ки бо таъсири қувваи кашиши Офтобу Моҳ дар ҳар шабонарӯз ду бор ба вуқӯъ меояд; *муқобили* **мад(д)** 3, **обхез** 2.

Гар биравад Нил бар дари қадраш,
Аз ҳунараш ҷазр гирад, аз карамаш мад.
*Манучеҳрӣ*

**ҶАЗУБ** *а.* جذوب ҷазбкунанда, кашанда ба сӯи худ.

Меъдаи ҳар каҳ кашад дар иҷтизоб,
Меъдаи одам ҷазуби гандум, об. *Румӣ*

**ҶАЗЪ** *а.* جزع **1.** навъе аз сангҳои оройишӣ, ки сафеду сиёҳ аст ва мӯҳраи сулаймонӣ ё яманӣ ҳам номида мешавад, оникс.

Ба ҷазъ монад як бар дигар сиёҳу сапед,
Ба ришта карда ҳама гирди ҷазъ марворид. *Кисоӣ*

[Аҷуза] порае ҷазъи яманӣ дошт, гуфт: Ин дар роҳ афтода буд, ҳоҳӣ? *Ҷомӣ*

**2.** *маҷ.* чашм.

Гар лаби лаъли дилбарам шакар аст,
Боз ҷазъаш уқоби ҷоншикар аст. *Анварӣ*

Лаълаш аз ханда шакар аз дури тар баргирад,
Ҷазъам аз гирья дурар бар табақи зар гирад.
*Бадри Ҷоҷӣ*

◇ **ҷазъи дида** *киноя аз* чашм.

Рухам чу зард шуд, аз ҷазъи дида ҳар соат
Фишонам аз ғами он лаъли дурфишон гавҳар.
*Заҳири Форьёбӣ*

**ҶАЙБ** *а.* جیب **1.** гиребон.

Ҳар субҳ, к-офтоби рухат сар занад зи ҷайб,
Гар ман чу субҳ чок занам ҷайби ҷон, чӣ айб?
*Ҷомӣ*

Туғрал, осон кай бувад ғаввоси баҳри сухан,
Сар ба ҷайби фикр аз баҳри гуҳар дорем мо.
*Туғрал*

**2.** кисае, ки поёнтар аз гиребон дӯхта мешавад, бағалкиса.

Ногоҳ сари асои он ҳазрат ба дираме маскук бозхӯрд, он дирам баргирифт ва дар ҷайб андохт.
*«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Бикун ҷайбам аз донаи ашк пур,
Ки мунъим шавам з-он гаронмоя дур. *Ҳотифӣ*

◇ **ҷайби уфуқ** канора, оғӯши уфуқ.

Баркашад оина аз ҷайби уфуқ чархи замон,
Бинамояд рухи гетӣ ба ҳазорон анвоъ. *Ҳофиз*

**ҷайб баркашидан** *аз касе, чизе киноя аз* иҷтиноб намудан, парҳез кардан, дур шудан аз касе, чизе.

Пухта он аст, к-аз чунин хомон
Баркашад ҷайбу даркашад домон. *Низомӣ*

**ҷайби гул даридан** *киноя аз* кушодан ва шукуфонидани гул.

Бунафша руставу сунбул дамида,
Насими субҳ ҷайби гул дарида.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҷайби сукун чок кардан** *киноя аз* беқарору бесабр шудан.

Девонавор ҷайби сукун чок кардаам,
Бо ман бигӯ, кадом замину чӣ осмон? *Савдо*

**ҶАЙИД** *а.* جید неку, хуб, сара.

**ҶАЙИДУРРАВИЯ** *а.* جیدالرویه некӯрой, равшанфикр.

Аммо шоир бояд салимулфитра, азимулфикра, саҳеҳуттабъ, ҷайидурравия, дақиқуннаэар бошад.
*Низомии Арӯзӣ*

**ҶАЙШ** *а.* جیش лашкар, қӯшун.

Мо дар ин дунъё ба ҷайш аз ту камтарем ва ба айш аз ту бештар. *Саъдӣ*

Хато бошад, ки сипоҳи қалил бо ҷайши касир дар ҳомун ҷанг кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЛАБ** *а.* جلب **1.** ғалоғула, ғавғо.

Хурӯш омад аз дашту бонги ҷалаб. *Фирдавсӣ*

Бар дини халқ меҳтар гаштандӣ гурӯҳ,
Бӯмуслим ар набудӣ в-он шӯру в-он ҷалаб.
*Носири Хисрав*

**2.** аспҷаллоб, гӯсфандҷаллоб, он кӣ барои фоида аспу гӯсфанд ва ғ. харида мефурӯшад.

То набояд дигарон арзон харанд,
З-он ҷалаб сарфа зи мо эшон баранд. *Румӣ*

**ҶАЛАС** *а.* جلس: **қаъду ҷалас** нишастан, нишаст.

В-он дигарро сухан зи қаъду ҷалас
Баста бар гардан аз хаёл ҷарас. *Саноӣ*

**ҶАЛВИЗ** جلویز муфсид, ғаммоз.

Раво набудӣ зиндону бандубасти танам,
Агар на зулфаки мушкини ӯ будӣ ҷалвиз.
*Тоҳири Фазл*

**ҶАЛД** *а.* جلد чусту чолок, чобуку чаққон; зирак.

Ба дасти қосиди ҷалду сабукхез
Фиристод ин васиқат сӯи Парвез. *Низомӣ*

Фармуд, ки бояд ки яке аз котибони ҷалд дар ин сафар ҳамроҳи мо бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЛДКОР** جلدکار тезкор, чаққон.

В-агар чӣ хубе асту ҷалдкоре,
Макун бар бандае ту устуворӣ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶАЛДӢ** *а.* جلدی **1.** чобукӣ, чаққонӣ; зиракӣ.

Тоҳир ҷалдӣ кард ва хирадмандӣ, чун гуфта буд, ки ӯ мӯътамад аст, қавли ӯро хилоф наёвард.
*«Таърихи Систон»*

**2.** тезӣ ва тундӣ.

Қавм гуфтандаш: Макун ҷалдӣ, бирав,
То нагардад ҷомаи ҷонат гарав. *Румӣ*

**ҶАЛИД** *а.* جلید шабнаме, ки дар айёми хунукӣ ях баста, барфмонанд мешавад, қироб, қирав.

Дар ҳини нузули амтор ва салҷ [ва] ҷалид обӣ борон ва барф дар ин мағорҳо меравад.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЛИЛ** *а.* جلیل бузург, азим; боазамат.

Шоистагии амри хатири салтанат ва шуғли ҷалили хилофат ва мансаби арҷманди шаҳриёрӣ... бе таъиди осмонӣ хаёлест муҳол. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЛИЛА** *а.* جلیله *муаннаси* **ҷалил.**

Чун эшон банохост ба маносибу аъмоли ҷалила фоиз шуданд, хуни мардумро нӯшиданд.
*Аҳмади Дониш*

**ҶАЛИС** *а.* جلیس ҳамнишин, ҳамсӯҳбат; рафиқ.

Бигуфт: Эй ҷалиси муборакнафас,
Нахӯрдам ба хилатгарӣ моли кас! *Саъдӣ*

Ҳеҷ чизро таъсир зиёдат аз таъсири ҷалис ва халит нест. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҶАЛИЯТ** *а.* جلیت равшанӣ, возеҳӣ, ошкорӣ.

Ба ҷалияти ваҳдат онро аз ҳазизи нуқсон ва разилат ва фасод ба авҷи камол расонад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҶАЛЛА** *а.* جل: **ҷалла ва ула** *д.* бузургу олӣ (ибораи туфайлист, ки дар вақти дуо дар сифати худо меояд).

Чун ҳақ, ҷалла ва ало, аз ӯ розӣ гардад, халқро ҳам аз ӯ розӣ гардонад. *Аҳмади Дониш*

**ҶАЛЛОБ** *а.* جلاب **1.** кашанда, ҷалбкунанда.

Белакаш аз пайкари чун бедбарг,
Фитна бипарварда ба ҷаллоби марг.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**2.** касе, ки чизеро аз шаҳре ба шаҳре барои фурӯш мебарад; *маҷ.* аз ҷое ба ҷое расонанда.

Ғарибошно бошу сайёҳдӯст,
Ки сайёҳ ҷаллоби номи накӯст. *Саъдӣ*

**ҶАЛЛОБӢ** جلابی савдогарӣ, тиҷорат, харидуфурӯш.

В-ар ба машриқ равӣ ба сайёҳӣ,
В-ар ба мағриб равӣ ба ҷаллобӣ ... *Саъдӣ*

**ҶАЛЛОД** *а.* جلاد иҷрокунандаи ҳукми куштан, мири ғазаб.

Вақте ки ҷаллод корд бар дасти дарвеш ниҳод, пири равшанзамир бо муридон даррасид. *«Нигори дониш»*

Ба хун ташна ҷаллоди номеҳрубон
Бурун кард дашна чу ташна забон. *Саъдӣ*

**ҶАЛО** *а.* جلا фирор, тарк, тарки чизе кардан, рафтан; **ҷалои ватан** тарки ватан, аз ватан саргурез шудан.

Гулҳо зибаски ҳамдами зоғу заған шуданд,
Мурғони нағмасанҷ ҷалои ватан шуданд. *Сайидо*

**ҶАЛОДАТ** *а.* جلادت қуввват; ғайрат; чобукӣ ва чустӣ; далерӣ ва шуҷоат.

Ҷуръати эшон дар ҷанг зиёдат аз ҷалодати мост. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Рӯзи дигар сипаҳдори туркон сафҳо ороста, рӯи ҷалодат ба шаҳр ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЛОИЛ** *а.* جلائل *ҷамъ* **1.** *ҷ.* **ҷалила;** **2.** муҳиммот, корҳои муҳим.

[Вазир гуфт: Малик] дар ҳеҷ як аз дақоиқу ҷалоили аъмол бе машварати ман хавз фармудан ҷоиз нашумурда. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Бас, эҳтимом дар ин муҳим аз ҷалоили умури салтанат бошад. *Аҳмади Дониш*

**ҶАЛОЛ** *а.* جلال бузургӣ, азамат, шукӯҳ.

Хуш медиҳад нишони ҷалолу ҷамоли ёр,
Хуш мекунад ҳикояти иззу виқори дӯст. *Ҳофиз*

**ҶАЛОЛАТ** *а.* جلالت бузургӣ, бузургворӣ, азамат, шукӯҳ.

Набат аз ӯ биёмад ва ба расми падари хеш ҳамебуд ба ҷалолат ва бузургӣ. *«Таърихи Систон»*

Ин ҷӣ ҷоҳ асту ҷалолат, ки туро ст,
В-ин ҷӣ туғёни залолат, ки туро ст? *Ҷомӣ*

**ҶАЛОҶИЛ** *а.* جلاجل *ҷ.* **ҷулҷул.**

Бузе ҷалоҷил бар гардан баста ... *Авфӣ*

Зи ҷунбиш ламъаҳои нур дар зил(л),
Дафи гулро шуда заррин ҷалоҷил. *Ҷомӣ*

**ҶАЛОҶИЛБАНД** جلاجل‌بند *киноя аз* хизматгор, чокар.

Хидматашро зи боргоҳи баланд
Ҳоҷаи сидра шуд ҷалоҷилбанд. *Саноӣ*

**ҶАЛҒӮЗА** جلغوزه *ниг.* **ҷалғӯза.**

**ҶАЛӢ** *а.* جلی равшан, возеҳ, ошкор, маълум.

Гуфт: Ман ранҷам ҳамедонам зи чист,
Чун сабаб донӣ, даво кардан ҷалист. *Румӣ*

**хатти ҷалӣ** хатте, ки калон ва хоно навишта шудааст.

Мулло Шарафуддини Мозандаронӣ, ки ... ба хушнависӣ машҳури замон (буд), онро ба хатти ҷалӣ навишт. *«Хизонаи омира»*

Он ки дар хатти ҷалӣ дорад ба олам шӯҳрате,
Низ дар хатти хафӣ некӯ ҳамеронад қалам.
*Васлӣ*

**ҶАМ(М)** *а.* جم фаровонӣ, сершуморӣ; *маҷ.* гурӯҳ; **ҷамми ғафир** ҷамоати сершумор, гурӯҳи анбӯҳ аз мардум.

Бо он ҷамъи касир ва ҷамми ғафир аз Ғазнин берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАМАЛ** *а.* جمل шутури нар.

Баъд аз он Куфӣ бо Муовия гуфт: ... Ин шутури ман ҷамал аст, на ноқа. *«Равзат-ус-сафо»*

«Лайлӣ» гӯён ғазал нахонад,
Лайлӣ ҷӯён ҷамал наронад. *Ҷомӣ*

**ҶАМАРОТ** *а.* جمرات *ҷ.* **ҷамра.**

Он сӯроххо низ бо қитъае аз нуҳос ё суфр талҳим намоянд, чун бар болои ҷамарот ниҳанд, андак вақтеро ба ҳаракат оянд ва аз оташ дур афтад. *«Илми симиё»*

**ҶАМАСТ** جمست навъе аз сангҳои камқимат, ки ба сурхӣ моил аст.

Дини ман хисравист, ҳамчу майам,
Гавҳари сурх чун диҳам ба ҷамаст. *Хисравӣ*

**ҶАМЕЪ** *а.* جميع ҳама, тамом.

Ҷуз мурувват, ки надорӣ, ҳама донанд, ки ҳаст
Мар-туро з-аҳсани тақвим ҷамеи асбоб. *Савдо*

**ҶАМИЛ** *а.* جميل **1.** соҳибҷамол, хушрӯ, зебо.

Маъшуқа агар ҷамил набвад,
Ошиқ ба раҳаш залил набвад. *Ҷомӣ*

То рухат содаву ҷамил бувад,
Май маҳур, гарчи салсабил бувад. *Ҳотифӣ*

**2.** хуб, некӯ, писандида, бахайр.

Оқибати сабр ҷамил бошад. *Авфӣ*

Ҳам феъле, ки кунад, ҷамил бувад ва ҳам замире, ки намояд, маҳмуд бошад. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҶАМИЛА** *а.* جميله **1.** *муаннаси* **ҷамил.**

Он ки майл ба сувари ҷамила дорад, онро ошиқ ва майлашро ишқ гӯянд. (1) *«Ахлоқи Носирӣ»*

**масоми ҷамила** саъй ва кӯшишҳои писандида ва мақбул.

Дар рифъат ва манзилати шумо масоми ҷамила мабзул доштам. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** зан ва ё духтари хушрӯй, зани зебо ва соҳибҷамол.

Даст аз олудадоманон мешуст,
Покдоман ҷамилае меҷуст. *Низомӣ*

Ҷамилаест арӯси ҷаҳон, вале ҳуш дор,
Ки ин муҳаддара дар ақди кас намеояд. *Ҳофиз*

**ҶАММ** *а.* جم *ниг.* **ҷам(м).**

**ҶАММОЗА** *а.* جمازه *ниг.* **ҷам(м)оза.**

**ЧАММОЗАСАВОР** جمازسوار *ниг.* **чам(м)озасавор.**

**ЧАММОШ** *а.* جماش *ниг.* **чам(м)ош.**

**ЧАМОАТ** *а.* جماعت гурӯҳе аз мардум, тӯда, мардум.

Аҳли ҳар деҳи он ҷо работе бино кардаанд ва чамоатеро нишонда ва нафақаи эшонро аз деҳа мефиристоданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Мисоли Саъдӣ чу уд аст, то насӯзонӣ,
Чамоат аз нафасаш дам ба дам наёсоянд. *Саъдӣ*

**ЧАМОД** *а.* جماد санг; минерал; чизи беҷон.

Ва дигар ҳайвонот, ки беҳтаранд аз набот ва набот, ки беҳтар аст аз чамод ва яке ки андар як навъ беҳ бувад... *Ибни Сино*

Ба насими субҳ ояд, ки наботи зинда боши,
На чамоди мурда, к-онро хабар аз сабо набошад. *Саъдӣ*

**ЧАМОДОТ** *а.* جمادات *ҷ.* **чамод.**

Омезиши нахустин мар-ин аносирро ба чамодот бувад. *Ибни Сино*

Аз миёни хоку об ба маунати бод ва оташ ин чамодот падид омад. *Низомии Арӯзӣ*

**ЧАМОДӢ** *а.* جمادی мансуб ба чамод.

Мӯи қаламаш зи устодӣ
Чон дода ба сурати чамодӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧАМ(М)ОЗА** *а.* جمازه шутури тезрафтор.

Сар аз бори сангӣ даромад ба санг,
Чамоза ба танг омад аз роҳи танг. *Низомӣ*

Қосидеро ба музд бигирифт, ки чаммозае дошт сахтраванда. *«Таърихи Табарӣ»*

**ЧАМ(М)ОЗАСАВОР** جمازسوار шутурсавор.

Валид ба истисвоби Марвон суннии чаммозасаворро ба талаби ӯ фиристод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ЧАМОЛ** *а.* جمال хушрӯӣ, зебоӣ, ҳусн.

Ошиқон ҳарчанд муштоқи чамоли дилбаранд,
Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд. *Ҳилолӣ*

Мулк аз ҳунармандон чамол гирад. *Аҳмади Дониш*

◇ **дирам шудани динори чамол** *киноя аз* сафед шудани ранги сурх, паридани ранг; бемор шудан.

Динори чамоли вай дирам шуд,
Нақши дирамаш нафири ғам шуд. *Ҷомӣ*

**ЧАМОМ** *а.* جمام (аспи) осуда баъд аз мондагӣ.

Хотири Саъдиву бори ишқи ту
Рокибе тунд асту маркубе чамом. *Саъдӣ*

Гуфт: Маслиҳат сулҳ аст, чи Қипчоқ ва Чобот баргаштанд ва аспон қадоқанд ва чамом. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ЧАМ(М)ОШ** *а.* جماش 1. шӯх; 2. фусункор (бештар ҳамчун сифати маҳбуб ё чашми ӯ).

Ман чунин зор аз он чамош шудам,
Ҳамчу оташ миёни дош шудам. *Рӯдакӣ*

Дигар бор аз парирӯёни чаммош
Намебояд вафои аҳд чустан. *Саъдӣ*

Фиғон, ки наргиси чаммоши шайхи шаҳр имрӯз
Назар ба дурдкашон аз сари ҳақорат кард. *Ҳофиз*

**ЧАМОҲИР** *а.* جماهير *чамъ* 1. *ҷ.* чумҳур; 2. қисмҳои умда ва муҳимтарини чизе.

**ЧАМР** *а.* جمر *исми чомеъ* ахгарҳо, лахчаҳо.

То бидонӣ, ки рози беҳрӯзон
Батар аз чамру оташи сӯзон. *Саноӣ*

**ЧАМРА** *а.* جمره оташпора, лахча, ахгар.

Фалак тафсида миҷмар кард пинҳон дар таҳи доман,
Нишасташ аз тафи он сад ҳазорон чамра бар аъзо.*

**ЧАМЪ** *а.* جمع 1. гурӯҳе аз мардум, чамоат, мардум; *муқобили* **танҳо** 1.

Шарҳи кайфияти аҳволи рубъи масқун ва баёни чамъе, ки сокини заминанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бо он чамъи касир ва чамми ғафир аз Ғазнин берун омад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. чамъомади одамон; маҷлис, маҳфил, нишаст.

То напиндорӣ, ки бо дигар касам хотир хуш аст,
Зоҳирам бо чамъу хотир ҷои дигар мешавад. *Саъдӣ*

Гӯ: Шамъ маёред дар ин чамъ, ки имшаб
Дар маҷлиси мо моҳи рухи дӯст тамом аст. *Ҳофиз*

3. фароҳам, якҷоя, гирду ғун.

Ҳузури хилвати унс асту дӯстон чамъанд,
«Ва ан-якод» бихонеду дар фароз кунед. *Ҳофиз*

Дар таҳқиқи матои дунёӣ ва манофеи чамъ ва тарки он. *Аҳмади Дониш*

**чамъ кардан** фароҳам овардан, гирд овардан.

...Барои чамъ кардани дунёӣ мулоҳаза кунад, ки аз дунёӣ мақсуди вай чист? *Аҳмади Дониш*

**чамъ шудан (ё омадан)** а) ғун шудан, фароҳам омадан.

Дар он рӯд об бисёр чамъ шавад. *«Таърихи Наршахӣ»*

...Масоили илмия аст, дар хизонаи мудрикаам чамъ омада буд. *Аҳмади Дониш*

б) *маҷ.* муошират кардан.

Якеро аз мулук канизаки чинӣ оварданд, хост, то дар ҳолати мастӣ бо вай чамъ ояд, канизак муонаат кард. *Саъдӣ*

4. *маҷ.* хотирчамъ, осуда.

Дили дӯстон чамъ беҳтар, ки ганч,
Хазина тиҳӣ беҳ, ки мардум ба ранч. *Саъдӣ*

**чамъ доштан** *дил* ва хотирро чамъ доштан, хотирчамъ будан.

Даруни парогандагон чамъ дор,
Ки чамъиятат бошад аз рӯзгор. *Саъдӣ*

5. *грам. муқобили* **муфрад** 3; дар забони тоҷикӣ бо суффикс **-он** ва **-ҳо** ифода меёбад; 6. *мат.* яке аз чор амали асосӣ дар ҳисоб, зам кардани ду ё чанд адад ба якдигар.

**ЧАМЪИЯТ** *а.* جمعيت 1. чамъомади мардум, тӯда; маҳфил, маҷлис.

Чамъияти шеҳнаи Бухоро ба ташаттуту тафарруқ мубаддал гашт. *«Равзат-ус-сафо»*

Чамъияте ва сӯҳбате тартиб кун, баргӯ, ки ёрон, маро дояи сафар афтода. *Аҳмади Дониш*

2. хотирҷамъӣ.

Даруни парогандагон ҷамъ дор,
Ки ҷамъиятат бошад аз рӯзгор. *Саъдӣ*

То кучо хоҳӣ, к-аз ошуфтан ба ҷамъият расам,
Аз тасаввурҳои зулфаш як парешонӣ бас аст. *Туғрал*

**ҷамъияти хотир** хотирҷамъӣ, осудагии хотир.

Агар ба ҷоҳи шумо шуғле муайян шавад, ки мӯҷиби ҷамъияти хотир бошад, бақияти умр аз ӯҳдаи шукри он берун омадан натавонам. *Саъдӣ*

Ман аладдавом ҳамчун шубон ҷамъияти хотир андӯзам. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҷамъияти вофир** молу мулки фаровон, ҷоҳу манзалат.

Дид, ки ӯро ҷамъияти вофир ва ҳузур ва фароғати мутакосир пайдо шуд. *Восифӣ*

**ҶАМӮҲ** *а.* جموح якраҳа, якрав, саркаш, инодкор, гаҷир, гарданшах.

Маҳди ӯ бар фарози пили ҷамӯҳ,
Кӯҳи ҷудӣ бар ӯ сафинаи Нӯҳ. *Саноӣ*

**ҶАНБ** *а.* جنب паҳлу, тараф; **андар ҷанби ...** *ниг.* **дар ҷанби ...; ба ҷанби ...** а) паҳлуи ..., назди ...; б) назди ..., нисбат ба ...; **дар** (*ё* **андар**) **ҷанби ...** а) паҳлуи ..., назди ....

Авом ӯро дар ҷанби падар олиме мутабаҳҳир тасаввур карданд. «*Равзат-ус-сафо*»

б) назди ..., нисбат ба ... .

Бигзаронидӣ сипоҳ аз рӯдҳое, к-аз қиёс
Жарф дарьё будӣ андар ҷанби он ҳар як қалил. *Фаррухӣ*

в) дар қатори ... .

Шеър гуфтӣ дар ҷанби шеъри шуарои замона, на бад будӣ. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ҶАНГ** جنگ ҳарб, набард; низоъ, ҷанҷол; *муқобили* **сулҳ.**

Миёни ду кас ҷанг чун оташ аст,
Суханчини бадбахт ҳезумкаш аст. *Саъдӣ*

*Зи баргаш ханҷаре бар ҷанг дорад,*
*Ба акси сояи худ ҷанг дорад. Сайидо*

**ҷангу лоф** ҷангу ҷидол, ҷангу мухолифат, ҷангу пархош.

Ва з-ин марзи пайваста то кӯҳи Қоф
Ба Хисрав сипорам абе ҷангу лоф. *Фирдавсӣ*

**ҷанг овардан** дарафтодан, ҷангидан.

Миёнҳо бибандему ҷанг оварем,
Чу бояд ки кишвар ба ҷанг оварем. *Фирдавсӣ*

◇ **ҷанги Бадр** ҷангест, ки Муҳаммади пайғамбар бо Абӯсуфиёни Саврӣ дар соли дуйӯми ҳиҷрӣ дар Бадр кардааст; *ниг.* **Бадр; ҷанги сипеҳр** ситами осмону фалак, ҷавру ҷафои даҳр, азоби зиндагӣ.

Чу ҷом аз маи васли ту талхкомӣ нест,
Вале зи ҷанги сипеҳрам ҳазор афғон аст. *Бадри Чочӣ*

**ҶАНГБОЗӢ** جنگبازی ҷангҷӯӣ, ҷанговарӣ.

Диҳад дар ҷилвагоҳи ҷангбозӣ
Маро аз ҳар бародар сарфарозӣ. *Ҷомӣ*

**ҶАНГВАР** جنگور марди ҷангӣ.

Ту ҳам ҷангвар бош, чун кина хост,
Ки бо кина дар меҳрубонӣ хатост. *Саъдӣ*

**ҶАНГГОҲ** جنگگاه 1. ҷои ҷанг, майдони ҷанг; 2. ҷои шинак, сангар.

Бар сари ҳар бурҷе ҷанггоҳе сохта ва ҷаҳор дарвоза бар шаҳристон аст. *Носири Хисрав*

**ҶАНГОВАР** جنگآور марди ҷангӣ, мубориз, шуҷоъ.

Сипоҳе зи ҷанговарон баргузин,
Ки бар кин ситоиш набошад ҷуз ин. *Фирдавсӣ*

**ҶАНГОВАРӢ** جنگآوری 1. муборизӣ, шуҷоат дар ҷанг;

2. ҷангу ҷанҷол кардан, ҷангарагӣ.

Чу ҳақ муояна донӣ, ки мебибояд дод,
Ба лутф беҳ, ки ба ҷанговариву дилтангӣ. *Саъдӣ*

**ҶАНГОЗМОЙ** جنگآزمای ҷанговари ботаҷриба.

Чу шуд сохта кори ҷангозмой,
Ба кох омад Иғрираси раҳнамой. *Фирдавсӣ*

**ҶАНГОЗМУДА** جنگآزموده ҷанговари ботаҷриба.

Тане чанд мардони воқеадидаи ҷангозмуда бифиристоданд, то дар шеъби ҷабал пинҳон шуданд. *Саъдӣ*

**ҶАНГСИГОЛ** جنگسگال ҷангандеш, ҷангҷӯй.

Ба ақсои ҷаҳон аз фаза[ъ]и теғаш ҳар рӯз
Ҳаме сулҳ сиголад дили ҳар ҷангсиголе. *Фаррухӣ*

**ҶАНГСОЗ** جنگساز он кӣ омодаи ҷанг аст, ҷангхоҳ.

Чу омад гурезон бари чашма боз,
Дили ҷангҷӯяш шуда ҷангсоз. *Фирдавсӣ*

**ҶАНГХАР** جنگخر ҷангталаб, ҷангҷӯй.

Дигар бора ин саркаши ҷангхар
Чу дар ҷанги ман сахт баста камар ... *Фирдавсӣ*

**ҶАНГӢ** جنگی 1. мансуб ба ҷанг; 2. ҷанговар.

Гузин кард аз он номдорон савор
Далерони ҷангӣ даҳу ду ҳазор. *Фирдавсӣ*

**ҶАНГҶӮЙ** جنگجوی 1. ҷангхоҳ; ҷангӣ, ҷанговар.

Пазира шуда девро ҷангҷӯй,
Сипаҳро чу рӯй андар омад ба рӯй. *Фирдавсӣ*

2. ҷангара, тундмизоҷ, серқаҳру ғазаб, арбадаҷӯ.

Мо ҳастахотирему дилафгору дардманд
З-он ёри ҷангҷӯю нигори ҷафописанд. *Ҷомӣ*

**ҶАНГҶӮШ** جنگجوش ҳаяҷони ҷанг, шавқу ҳаваси ҷанг.

Ҳамаш раъю дониш, ҳамаш ҷангҷӯш. *Фирдавсӣ*

**ҶАНГҶӮӢ** جنگجوئی 1. ҷангхоҳӣ; ҷанговарӣ; 2. ҷангарагӣ, тундмизоҷӣ.

Ба ҷангҷӯии чашмат хушам, ки мебояд
Ҳарифи мардуми бадмастро ба арбада сохт. *Ҷомӣ*

**ҶАНДАЛ** *а.* جندل санг; санги калон, сахра, шах.

**ҶАНИБА||ҶАНИБАТ** *а.* جنیبه||جنیبت асп; аспи кӯтал, аспи етакӣ (бештар аспи махсуси подшоҳ); аспи радиф, аспе, ки саворон ҳамроҳи худ мебаранд.

Ҷанибат кашидаңду гашташ савор,
Бирондаш або гурзаи говсор. *Фирдавсӣ*

Бар ҷанибати хосси малик, ки номзади ӯ гашта буд, савор шуд. «*Равзат-ус-сафо*»

**ҷанибат рондан (ё ҷаҳондан)** асп тохтан.

Қамар бар камар, кӯҳ бар кӯҳ ронд,
Гарева-гарева ҷанибат ҷаҳонд. *Низомӣ*

Ҷанибат ронду берун шуд шитобон,
Чу боди тунд дар кӯҳу биёбон. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶАНИБАБАР** جنیبه‌بر барандаи ҷаниба, ҷанибаткаш, мирохур; саис.

Хирад харитакаши хомаи банони ман аст,
Сухан ҷанибабари хотиру баёни ман аст. *Хоқонӣ*

**ҶАНИБАКАШ||ҶАНИБАТКАШ** جنیبه‌کش||جنیبتکش мирохӯр; саис.

Аз он пас ҷанибаткашони гузин
Таговар кашиданд дар зери зин. *Ҳотифӣ*

Об дар ин оташи покат чарост,
Бод ҷанибаткаши хокат чарост? *Низомӣ*

**ҶАНИБАТ** *а.* جنیبت *ниг.* **ҷаниба.**

**ҶАНИБАТДОР** جنیبتدار ҷанибаткаш, мирохур; саис; ◇ **ҷанибатдори нури субҳгоҳӣ** *киноя аз* офтоб.

Ҷанибатдори нури субҳгоҳӣ
Ҷаҳон бистад сафедию сиёҳӣ. *Низомӣ*

**ҶАНИБАТКАШ** جنیبتکش *ниг.* **ҷанибакаш.**

**ҶАНИН** *а.* جنین бачае, ки дар шиками модар аст.

Нутфа ба ҳадди ҷанин расид. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Шеър ногуфтан беҳ аз шеъре, ки бошад нодуруст,
Бачча нозодан беҳ аз шашмоҳа бифкандан ҷанин. *Манучеҳрӣ*

**ҶАННАТ** *а.* جنت **1.** бӯстон, боғу бӯстони сердарахт; **2.** *д.* биҳишт, равзаи биҳишт.

Гар гулистони ҷаннатам бахшанд,
Наравам з-он гили замин, ки туӣ. *Ҷомӣ*

Ҳар пуштаи дилкушо дар ин аср
Ҳам гулшани ҷаннат асту ҳам қаср. *Ҳилолӣ*

**ҷаннати насья** биҳишти мавҳумии насья, биҳишти ваъдашуда.

Ҷаннати насья, зоҳидо, ту ба намоз ёфтӣ,
Давлати нақди васли ӯ ман ба ниёз ёфтам. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **ҷаннати унс** *киноя аз* макони улфат ва муҳаббат.

Эй, ҷаннати унсро ту Кавсар,
В-эй, Қаъбаи қудсро ту Замзам! *Хоқонӣ*

**ҶАННАТКАДА** جنتکده ҷои монанди ҷаннат.

Ҷумла мағрурон бар ин акс омада
Бар гумоне, к-ин бувад ҷаннаткада. *Румӣ*

**ҶАННАТУЛМАЪВО** *а.* جنت‌المأوی||جنت‌المأوا биҳишт.

Саводи қалъаи Деҳлӣ агарчи дар дунёст,
Ҳазор бор фузунтар зи ҷаннатулмаъвост. *Бадри Чоҷӣ*

Қасам ба номи ту, эй навниҳоли боғи ҳаё,
Мароست кӯи ту беҳтар зи ҷаннатулмаъво. *Сайидо*

**ҶАННАТУЛФИРДАВС** *а.* جنت‌الفردوس биҳишт.

Ҷаннатулфирдавс бинмоянд дар хобат, Камол,
Гар шабе хоки дари он моҳрӯ болин кунӣ. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҶАННОБ** جناب *ниг.* **ҷаноб I.**

**ҶАННОТ** *а.* جنات *ҷ.* **ҷаннат.**

Миёни маҷмаи фуззол ҳуҷҷат орам ман,
Ки ҳазрати ту беҳ аз равзаҳои ҷаннот аст. (2) *Муиззӣ*

**ҷанноти фирдавс** боғҳои биҳишт.

Хунук он, ки шуд манзилаш кӯи дӯст,
Ки ҷанноти фирдавс маъвои ӯст. *Хоҷу*

**ҶАНОБ I||ҶАННОБ** جناب навъе аз бозиҳои шартбандӣ; аҳду шарт, шарту гарав.

Ҷанноби дигар бастӣ бо ман дию кардем
Бар шарти вафое, ки бувад воҷибу дарьёб. *Ломеӣ*

**ҶАНОБ II** *а.* جناب **1.** остона.

Чу кӯҳли бинишӣ мо хоки остони шумост,
Куҷо равем, бифармо аз ин ҷаноб, куҷо? *Ҳофиз*

Ҳар нолаву фарьёд, ки кардам, нашунидӣ,
Пайдост, нигоро, ки баланд аст ҷанобат. *Ҳофиз*

**2.** оғо, ҳазрат (калимае, ки барои изҳори эҳтиром нисбат ба касе гуфта мешавад).

Акнун ҷаҳониён ба чӣ уммед зиндаанд,
Чун аз ҷаҳон ба катми адам рафт он ҷаноб. *Савдо*

**ҶАНОБАТ** *а.* جنابت *д.* ҳолати пеш аз ғусл, ҷунубӣ, нопокӣ, нопокии пас аз муомилаи заношӯӣ ва эҳтилом, ки барои тоза шудан аз он ғусл зарур аст.

Ҳафт сол аст ман сар аз ҷанобат нашустаам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Бо ҷанобат қадам дар савмиаи исмат натавон ниҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАНОЗА||ҶИНОЗА** *а.* جنازه мурда; тобуте, ки бо мурда мебаранд.

Аз роҳи савоб пои ҷаноза гирифтам. *Авфӣ*

Ҳазор саҷда кунӣ, ҷони ман, ба он нарасад,
Ки бар ҷанозаи мақтули худ намоз кунӣ. *Ҳилолӣ*

**ҶАНОИЗ** *а.* جنائز *ҷ.* **ҷаноза||ҷиноза.**

Ва кушодани рӯй дар паси ҷаноиз ва ғайри он бар нисвон мамнӯъ шуд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАНОН** *а.* جنان дил, қалб.

Масмаи ӯ аз ду пора устухон,
Мадракаш ду қатра хун, яъне ҷанон. *Румӣ*

Зикри ту аз забони ман, фикри ту аз ҷанони ман
Чун биравад, ки рафтаӣ дар рагу дар мафосилам. *Саъдӣ*

**ҶАНОҒ** جناغ қоши зин.

Ҳама тафохури онҳо ба ҷуду дониш буд,
Ҳама тафохури инҳо ба ғошия-сту ҷаноғ. *Мунҷик*

Паланг кибр кунад солу моҳ бар даду дом
Аз он қибал, ки ҷаноғат бувад зи ҷарми паланг. *Муиззӣ*

**ҶАНОҲ** *а.* جناح **1.** бол, қаноти паранда.

З'айвону коху майкада омад алассабоҳ
Мурғе гирифта номаи иқбол дар ҷаноҳ. *Ҷомӣ*

**2.** қисми паҳлуии лашкар, яке аз ду тарафи лашкар, ки маймана ё майсара мебошад.

Ба қалб-андар Искандари Файлақус
Ҷаноҳе бароросٮа чун арӯс. *Низомӣ*

Қалб ва ҷаноҳ ва соқа рост кард ва лашкарро гуфт: Мардона бошед! *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶАНОҲАЙН** *а.* جناحين ду паҳлуи лашкар: маймана ва майсара.

Ҷалоиртой гуфт: Ман ин лашкарро ба якʻ сада тарту март кунам ва қалбу ҷаноҳайн бар ҳам шиканам. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶАНУБ** *а.* جنوب яке аз ҷиҳатҳои чоргона, тарафи муқобили шимол.

Чу гардун аст қадраш, не ки он ҷо
Ниҳоёти ҷануб асту шимол аст. *Анварӣ*

**ҶАР** I جر **1.** шикофи замин, чоки замин.

Лаби ҷар баланд астӯ дарьё ба зер,
Напояд касе дар чунин ҷой дер. *Шодӣ*

**2.** хандақ.

Даст деҳ бо ростон дар қатъу бастанҳои табъ,
Бе асо магзар, ки дар роҳат ҳама ҷӯву ҷар аст. *Ҷомӣ*

**ҶАР** II || **ҶАРР** *а.* جر **1.** кашиш, кашидан ба сӯи худ.

Фарри амнаш тӯтӣ аз Хазрон бароварда, чунон-к
Ҷарри амраш ҷуррабоз аз Мултон ангехта. *Хоқонӣ*

Писар гуфт: Эй падар, фавоиди сафар бисьёр аст — аз нузҳати хотиру ҷарри манофеъ ва дидани аҷоибу шунидани ғароиб. *Саъдӣ*

**ҷарри сақил** а) асбоб барои боло бардоштани борҳои вазнин; б) *маҷ.* ранҷу азоб; сахтӣ, душворӣ.

*Дили сангини ту ба ҷониби меҳр*
Накашад бо ҳазор ҷарри сақил. *Камоли Хуҷандӣ*

**2.** *грам.* ҳаракати зер, касра дар калимаҳои арабӣ.

**ҶАРАБ** *а.* جرب яке аз бемориҳои пӯст, хориш.

Шере... ба ранҷи ҷараб дармонда, охир ба сабаби хориши андом... қувваташ соқит шуд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶАРАЁН** *а.* جريان ҷорӣ шудан, равон шудан.

Хушовозе, ки ба ҳанҷараи довудӣ об аз ҷараён ва мурғ аз таярон боздорад... *Саъдӣ*

**ҶАРАС** *а.* جرس занг, дарой; занге, ки бар гардани чорпоён мебанданд, зангӯла.

Фарьёди дил аз азми сафар кардани ёр аст,
Бе ҷунбиши маҳмил набувад нола ҷарасро. *Мушфиқӣ*

Рӯзи маҳмил баски дорам оҳу афғон чун ҷарас,
Рӯзгоре шуд, ки бо он моҳ будам ҳамнафас. *Сайидо*

◇ **садо надоштани (ё набудани) ҷарас дар қофилаи умр** *киноя аз* номаълум гузаштани умр.

Махфӣ, манишин бар сари раҳ гӯш ба овоз,
Дар қофилаи умр ҷарасро чу садо нест. *Махфӣ*

**ҶАРАСҶУНБОН** جرس‌جنبان зангӯлаҷунбон; посбон, қаровули шаб, ки дар кӯчаҳо зангӯла ва ё шақшаққа ҷунбонда мегардад, то ки дуздон кӯчаеро хилват наёбанд.

Фитода посбонро чӯбак аз даст,
Ҷарасҷунбон харобу посбон маст. *Низомӣ*

**ҶАРГА**||**ҶАРГО** جرگه||جرگا *ниг.* **ҷурга.**

**ҶАРГАОРО(Й)** جرگه‌آرا(ی) *ниг.* **ҷургаоро(й).**

**ҶАРГО** جرگا *ниг.* **ҷарга.**

**ҶАРДА** جرده **1.** аспи зард.

Сӯи Аҷам рон, манишин дар Араб,
Ҷардаи рӯз инаку шабдези шаб. *Низомӣ*

**2.** сиёҳ.

...Ба гунаи рӯй ҷарда буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶАРЕҲ** *а.* جريح маҷрӯҳ, ҷароҳатдор, захмӣ, ярадор.

Хештанро лақаб ниҳода Масеҳ,
В-аз дамаш сад ҳазор сина ҷареҳ. *Саноӣ*

Халқе касир ҷареҳ ва қатил гашта, фирқае ғолиб, гурӯҳе мағлуб шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАРИБ** *а.* جريب **1.** масоҳате тақрибан баробари даҳ ҳазор метри мураббаъ; **2.** паймонаи ғалла.

Ҳезум хоҳам ҳаме ду амна зи ҷудат,
Чун ду ҷарибу ду хумми сикии чун хун. *«Луғати фурс»*

**ҶАРИД** *а.* جريد танҳо; он кӣ ба танҳоӣ кор мекунад.

Рӯз хуффошак наёрад барпарид,
Шаб бурун ояд чу дуздони ҷарид. *Румӣ*

**ҶАРИДА** *а.* جريده **1.** танҳо, ба таври муҷаррад, якка.

Ҷарида яке қосиди тезгом
Фиристоду додаш ба ҳинду паём. *Низомӣ*

Соҳиби қалъа чун он ҳол мушоҳида кард, ҷарида бигурехт. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** забардаст, забардасти беназир.

Хостанд, ки қалъаро ба чанд марди ҷарида супоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

**3.** дафтари рӯйхат.

Ариз бо ҷарида ба наздики шоҳ
Биёмад, биёвард марри сипоҳ. *Фирдавсӣ*

Руқъа аз дорулхилофа расид, ки Муҳаммад ибни Абдуллоҳ номи он ду касро аз ҷаридаи улуфахорон маҳв кунад. *«Равзат-ус-сафо»*

**4.** дафтар; китоб; дафтару китоби шеър.

Оқил он аст, ки ҷуз нақши номи нек бар ҷаридаи айём нанигорад. *Авфӣ*

Мехонд ҷаридаҳои Маҷнун,
Гаҳ об зи дида рехта, гаҳ хун. *Шоҳин*

**5.** *маҷ.* саф, қатор.

Ман аз зумраи аҳли қалам дар ҷаридаи асҳоби сайф духул ёбам. *Аҳмади Дониш*

**дар ҷаридаи ҷабборон навиштан** ба қатори золимон дохил кардан, золим шуморидан.

Ва касе бувад, ки номи вай дар ҷаридаи ҷабборон нависанд. *Аҳмади Дониш*

**ҶАРИМА**||**ҶАРИМАТ** *а.* جريمه||جريمت **1.** гуноҳ, ҷурм.

[Подшох] мулозимонро ба андак ҷаримае дар маъразӣ хитобу итоб наёрад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Ӯ роҷа буд золиму саффок, ки ба андак ҷарима хуни бандагони худо рехтӣ. *«Таърихи Фаришта»*

**2.** ҷазои пулӣ, штраф.

...ва ҷарима дар гардани эшон ниҳодӣ. *Аҳмади Дониш*

**ҶАРИР** *а.* جرير **1.** тез ва бурро (оид ба забон).

Ин киат омӯхт, эй тифли сағир,
Ки забонат гашт дар тифлӣ ҷарир? *Румӣ*

**2.** номи шоири машҳури араб.

Сулсул ба лаҳни зулзул вақти сапедадам
Ашъори Бӯнувос ҳамехонаду Ҷарир. *Манучеҳрӣ*

**ҶАРМА||ЧАРМА** جرمه||چرمه аспи сафед.

Ҷаҳондида гурдони кишваркушой
Нишастанд бар чармаи бодпой. *Фирдавсӣ*

Ба наъли суми ҷармаи раҳнавард
Зи кӯҳу биёбон бароварда гард... *Хоҷу*

**ҶАРО** *а.* جرا моҳона, маош, музд.

Гуфт шоҳаншаҳ; Ҷарояш кам кунед
В-ар биҷангад, номаш аз хат барзанед. *Румӣ*

**ҶАРОД** *а.* جراد малах; **ҷароди асфар** малахи зард.

Аз ғояти лоғарӣ ва зардӣ Муслимаро ҷароди асфар мехонданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҷароди мунташир** малахи бисьёр, ки ба ҳар сӯ пахн мешавад.

Ва ё андар тамузе маҳ бибораd
Ҷароди мунташир бар бому барзан. *Манучеҳрӣ*

Бақиятуссайф чун ҷароди мунташир ба авдия ва ҷибол гурехтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАРОИД** *а.* جرائد||جرايد *ҷ.* **ҷарида** 3, 4.

Номҳои эшон дар ҷароид сабт кардӣ. (3) *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶАРОИМ** *а.* جرائم||جرايم *ҷ.* **ҷарима||ҷаримат** 1.

Ҷабборон... афви ҷароимро, ки сифати озодмардон аст, дар мазҳаби интиқом нораво ва ҳаром шиносанд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

Дар мақоми эътизор ва истиғфор омада, аз ҷароимҳои хеш изҳори надомат карданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАРОҲАТ** *а.* جراحت захм, яра, реш.

Ҷавонмардеро дар ҷанги тотор ҷароҳате расид. *Саъдӣ*

Ба пеши ёр диламро чу ғунча бишкофед,
Ба ӯ ҷароҳати пинҳонам ошкора кунед. *Ҳилолӣ*

**ҶАРОҲАТНОМА** جراحت‌نامه номаи пур аз дарду алам.

Мӯҳр накшодам ҷароҳатномаҳои синаро,
Лек унвони дарун аҳволи беруни ман аст. *Шоҳӣ*

**ҶАРОҲОТ** *а.* جراحات *ҷ.* **ҷароҳат.**

[Ғозонхон] ба дасти муборакн хеш бар ҷароҳоти эшон марҳам мениҳод. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶАРР** *а.* جر *ниг.* **ҷар** II.

**ҶАРРА** *а.* جره кӯза, сабӯ.

Ҷуръае з-он ҷоми роҳиб он кунад,
Ки ҳазорон ҷарраи худ он кунад. *Румӣ*

**ҶАРРОР** *а.* جرار бисьёр, анбӯҳ (дар бораи лашкар).

Овозаи лашкари ҷаррори Чингизхон шоеъ шуд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Муслим ибни Рабиаро бо ду ҳазор савори ҷаррор ба ҳарби эшон номзад гуфт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАРРОРА** *а.* جراره 1. навъе аз каждуми калони зардранги думдароз; 2. *кинояз аз* зулф.

Он чӣ рӯй аст он шугуфта гирдаш андар гулситон
В-он чӣ ҷарророст хуфта солу маҳ бар гулситон. *Унсурӣ*

**ҶАРРОРОТ** *а.* جرارات *ҷ.* **ҷаррора** 1.

Ҷарророти қотил дар шишаҳо нишонда буд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶАРРОҲ** *а.* جراح табиби ҷароҳат, шикастабанд; хирург.

Ҷарроҳ ӯро об дод ва аз захм берун омад, гуфт: Васият кун, ки захм сахт аст. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

То чанд тавонад дӯхт ҷарроҳ ниҳон захмам,
Бар ҳар сари мӯ аз ғам захми аламе дорам. *Махфӣ*

**ҶАРРУЛАСҚОЛ** *а.* جرالأثقال механика, илми пеш кашидан ва боло бурдани чизҳои вазнин.

Илми риёзӣ чанд навъ бувад: илми мунозара ва мароё ва илми муқобала ва илми ҷарруласқол ва ғайри он. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҶАРӢ** *а.* I جرى музд, моҳона, маош.

Дур аз ӯ в-аз ҳиммати ӯ, к-ин қадар
Аз ҷариам ояДаш андар назар. *Румӣ*

**ҶАРӢ** II *а.* جرى ҷуръаткор, шуҷоъ, далер.

Се ҳазор марди ҷарии далер буданд бо силоҳи тамом ва дувист асп доштанд. *«Таърихи Табарӣ»*

Гӯядат ин гӯрхонаст, эй ҷарӣ,
Ки дили мурда бад-он ҷо оварӣ! *Румӣ*

**ҶАРҲ** *а.* جرح 1. ҷароҳат, яра, захм.

... Боз мӯҳтоҷ ба ислоҳи ҷарҳ... бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* бадгӯӣ; таҳқир кардан.

Бевазанон ва ятимон, ки дар шаръ ва урф бар эшон ҷарҳе нест, ... аз тариқи изтирор ба дари хонаи он бадкор меомаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

3. рад кардани гувоҳии шоҳид, рад шудани гувоҳ.

Гар ба таррорӣ кунанд ин ду гувоҳ,
Ҷарҳ шуд дар маҳкама(-и) адли илоҳ. *Румӣ*

**ҶАСАД** *а.* جسد 1. бадан, тан, ҷисми инсон.

Чунонаш биандохт заъфи ҷасад,
Ки мебурд аз зердастон ҳасад. *Саъдӣ*

2. тани мурда, наъш.

**ҶАСИМ** *а.* جسيم 1. калонҷусса.

Абдурраҳмон чунон ҷасим буд, ки ба ғайри як асп, ба қуввате, ки дошт, ҳеҷ аспе дигар таҳаммули саворин ӯ надошт. *«Равзат-ус-сафо»*

2. *маҷ.* бузург, азим.

Амри ӯ нофиз аст ва ҳукми ӯ ҷасим. *Авфӣ*

Ва агар мустаидди кароматн бузург ва саодате ҷасимтар бошад, ба осонӣ ҳосил оранд. *«Ахлоқи Носирӣ»*

**ҶАСК** جسک ранҷ, бало.

Рофизиро бимонда дар гардан
Чечаку маргу ҷаску ҷон кандан. *Саноӣ*

Маргу ҷаск, эй аҳли инкору нифоқ,
Оқибат хоҳад будан ин иттифоқ. *Румӣ*

**ҶАСОРАТ** *а.* جسارت 1. ҷасурӣ, далерӣ, шуҷоат.

Ин сифот мӯҷиби ҷасорати лашкариён шавад. *Аҳмади Дониш*

2. далерии густохона, густохӣ.

Шукри неъмат бигуфтам ва замини хидмат бибӯсидам ва узри ҷасорат бихостам. *Саъдӣ*

Агар заиф аст, мӯҷиби ҷасорат ва фитнаи эшон шавад. *Аҳмади Дониш*

**ҶАСТАН** جستن 1. хез задан, паридан, ҷаҳидан.

Ва чун нирӯ кунад, нахустин андар раъд фурӯзад, дигар барқ ҷастан гирад. *Ибни Сино*

Ба як рӯй ҷастан баландӣ сазост,
Агар дар миёна дами аждаҳост. *Фирдавсӣ*

2. гурехтан; бадар гурехтан, бадар кандан.

Оқил, чун хилоф дар миён омад, биҷаҳад ва чун сулҳ бинад, лангар биниҳад. *Саъдӣ*

Қазоро дузде ... аз зиндон ҷаста буд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

3. халос шудан, раҳо шудан.

Саъдиё, бо ту нагуфтам, ки марав дар паи дил,
Наравам боз гар ин бор, ки рафтам, ҷастам. *Саъдӣ*

**аз банд ҷастан** аз қайду банд халос хӯрдан, озод шудан, раҳидан.

Ба ҳама ҳол асире, ки зи банде биҷаҳад, хуштараш дон зи амире, ки гирифтор ояд. *Саъдӣ*

**ҶАФН** *а* جفن пилки чашм, милки чашм.

**ҶАФО** *а.* جفا ситам, зулм, ҷавр, озор.

Расм он аст, ки гурезанд ғуломон зи ҷафо,
Ман ғуломи ту чунонам, ки кушӣ, нагрезам.
*Камоли Хуҷандӣ*

Дар подшоҳӣ чунон муомила кунад, ки агар вақте подшоҳ набошад, ҷафо ва хиҷолат набинад.
*Аҳмади Дониш*

◇ **ҷафо гуфтан** ҳақорат додан, дашноми қабеҳ додан.

Фалон кас туро ҷафо гуфт, ӯро адаб мебояд фармуд. *Авфӣ*

**ҶАФОАНДЕШ** جفااندیش бадандеш, он ки нияти ҷафо кардан дорад.

Маҳи ман бо рақибони ҷафоандеш меояд,
Зи ғавғое, ки метарсидам, инак пеш меояд. *Ҳилолӣ*

**ҶАФОГУСТАР** جفاگستر зулму ситамкунанда ба халқ.

[Бояд] маълум гардад, ки аз мубоширони аъмол кадом раиятпарвар аст ва кадом ҷафогустар.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

Ҳикоят кунанд аз ҷафогустаре,
Ки фармондиҳӣ дошт бар кишваре. *Саъдӣ*

**ҶАФОКОРӢ** جفاکاری золимӣ, ситамкунандагӣ, зулмпешагӣ.

Чун ба ҷуз ҷавру ҷафокорӣ надорӣ рӯзу шаб,
Мар-маро байғораи меҳру вафо то кай куни. *Анварӣ*

**ҶАФООМЕЗ** جفاآمیز муомила ва кирдоре, ки аз раҳму дилсӯзӣ дур аст.

Нозҳо мекунад ҷафоомез,
В-ар бинолам, яке ҳазор кунад. *Анварӣ*

**ҶАФОПЕША** جفاپیشه зулмпеша, ситамгор.

Дар он баҳр марде ҷафопеша буд,
Ки дилҳо аз ӯ баҳри андеша буд,
Ҷазоир зи кирдори ӯ пурхурӯш,
Ҷаҳоне зӣ дасташ чу дарьё ба ҷӯш. *Саъдӣ*

Ёри мо нест ситамгору ҷафопеша, вале
Мо зи бахти бади худ қобили ҷавру ситамем. *Ҳилолӣ*

**ҶАФОПИСАНД** جفاپسند раводоранда зулму ситам.

Мо хастахотирему дилафгору дардманд
З-он ёри ҷангҷӯю нигори ҷафописанд. *Ҷомӣ*

**ҶАФОФ** *а.* جفاف 1. хушкидан, хушк шудан; хушкӣ.

Саводу зубулу ҷафофи ин аз чист?
*«Равзат-ус-сафо»*

2. хушк ва беобу ранг будани сухан.

Ҷафоф он аст, ки кӯтоҳии сухан ва ихтисори калом беш аз ҳадди зарурат ва андозаи кифояту эътидол бошад. *«Оини нигориш»*

**ҶАФОҶӮЙ** جفاجوی ҷафокор, ситамгар, зулмпеша.

Чу ҳуҷҷат намонад ҷафоҷӯйро,
Ба пархош дар ҳам кашад рӯйро. *Саъдӣ*

**ҶАФТА** جفته хамида, дуто, дӯқат; каҷ.

Ба ҳанг андарун ҷафта он шӯрбахт
Ҳаме зор бигрист бар тоҷу тахт. *Фирдавсӣ*

**ҶАФТАН** جفتن хамидан, хам шудан, дуто шудан.

Чу шуд соли он подшо бар ду ҳафт,
Бинолиду он сарви нозон биҷафт. *Фирдавсӣ*

**ҶАФФАЛҚАЛАМ** *а.* جف القلم хушк шуд қалам; *маҷ.* (кор) тамом шуд, сурати қатъӣ гирифт.

Рост пинҳон бо чунин таблу алам
Об ҷӯшон гашта аз ҷаффалқалам. *Румӣ*

Дили ман кунун аз сухан шуд дижам,
Хамӯшӣ гузинам, ки ҷаффалқалам. *Савдо*

**ҶАХ**||**ҶАХ** جخ||جیخ ғилоф, ғилофи корд, шамшер ва ғ.

Авшаҳанг аз оҳан бандҳо кард ва ҷаххои оҳан ва эшонро дар он ҷо кард. *«Таърихи Табарӣ»*

Зи ҷарми каргадан созанду яшки пил аз ин пас ҷах,
Ки хоми гову ҷӯби бед хом ояд нигаҳбонаш.
*Мухтор*

**ҶАХШ** جخش ғуррӣ, буқоқ.

Он ҷахш зи гарданш биёвехта, гӯӣ
Хикест пур аз бод биёвехта аз бор. *Лабибӣ*

**ҶАШАН** جشن ҳарорат, таб, табларза.

Чу дид андар ӯ шаҳриёри заман,
Барафтод аз бим бар вай ҷашан. *«Луғати фурс»*

**ҶАШН** جشن 1. ид.

Яке ҷашн кард он шабу бода хард,
Сада номи он ҷашни фархунда кард. *Фирдавсӣ*

**ҷашн гузордан** ид барпо кардан ва гузарондан.

Фархунда бод бар ту сада бо чунин сада,
Моҳе ҳазор ҷашн гузориву нагзарӣ. *Фаррухӣ*

2. базм, маҷлиси шодӣ; тӯю сур; зиёфат, меҳмондорӣ.

Ба ҳар ҷой ҷашне биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд. *Фирдавсӣ*

То сар ба сипеҳр барфарозам,
Ҷашне ба арӯсияш бисозам. *Ҷомӣ*

Ва тарҳи ҷашне андохт ва тамомии аъёни аҳли корвонро талаб намуд. *Восифӣ*

**ҶАШНГОҲ**||**ҶАШНГАҲ** جشنگاه||جشنگه ҷои ҷашн.

Ҳама ҷашнгоҳу ҳам айвони ӯй
Ба вайронии он ниҳоданд рӯй. *Фирдавсӣ*

**ҶАЪБА** *а.* جعبه 1. қуттӣ; **ҷаъбаи тир** тирдон, тиркаш.

Камон ва ҷаъбаи тир ба вай доданд. *Авфӣ*

2. тирдон, тиркаш.

Тире аз ҷаъба суфтапайкон ҷуст,
Бар зеҳ оварду даркашид дуруст. *Низомӣ*

3. *киноя аз* хотир, ёд, ҳофиза.

Шайхулислом гуфт, ки дар ҷаъбаи ман аз шайх Аҳмади Кӯфонӣ як ҳикоят аст, ки чизе арзад. *Ҷомӣ*

**ҶАЪД** *а.* جعد **1.** мӯи ҷингила.

Маро ҳамчунин ҷаъд шабранг буд,
Қабо дар бар аз нозукӣ танг буд. *Саъдӣ*
Басе печа бурид аз ҷаъди чун қир,
Ки оре мебурад девона занҷир. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҷаъди мусалсал** мӯи дарози пурпечутоб, ҷингила, ҳалқа-ҳалқаи занҷирамонанд; **2.** ҷингилаи мӯй, зулф, печу хами ҳалқамонанди мӯй, ҷингила.

Гӯсфандони он вилоят қавӣ бошанд ва суфи эшон ҷаъд бошад. *Авфӣ*
Моҳи ман ҳар гаҳ кушояд турраи лаблоборо,
Мебарад аз ҷаъди марзангӯш обу тобро. *Туғрал*

**ҶАЪДМӮЙ** جعدموی ҷингиламӯй.

Ману он ҷаъдмӯи ғолиябӯй,
Ману он моҳрӯи ҳурнажод. *Рӯдакӣ*

**ҶАЪЛӢ** *а.* جعلی сохта, қалбакӣ.

Ҳукм кард, ки мардум ӯро атобак хонанд ва бар ин тақдир Абӯтоҳир ва авлоди ӯ атобакони ҷаълӣ шуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАЪФАРӢ** جعفری **1.** номи як гиёҳи хӯрданӣ, ки монанди шибит аст ва онро ба хӯрок меандозанд; **2.** номи гули зарди хушбӯе; **3.** мансуб ба Ҷаъфар, ки кимиёгари машҳури араб буд; **динори ҷаъфарӣ** тиллои холис.

З-он пас ки зард буд чу динори ҷаъфарӣ. *Фаррухӣ*

**зари ҷаъфарӣ** тиллои холис.

Шукр, к-аз он кони зари ҷаъфарӣ
Рӯзии ман нодира ганҷе расид. *Шамси Табрезӣ*
Гар ҳама зарри ҷаъфарӣ дорад,
Марди бетӯша барнагирад гом. *Саъдӣ*

**ҶАҒБУТ** جغبت‖جغبوت пахтаи кӯҳнаи аз ҷома ва кӯрпа гирифташуда.

Чун яке ҷағбут пистонбанди ӯй,
Ширдӯшӣ з-ӯ ба рӯзе як сабӯй. *«Луғати фурс»*

**ҶАҒИДАН‖ҶАҒИДАН** جغیدن‖جغیدن **1.** саъй ва кӯшиш кардан; **2.** дам задан.

Худоё, ин балову фитна аз туст,
Ва лекин кас намеёрад ҷағидан. *Носири Хисрав*

**ҶАҒОЛА‖ҶАҒОЛА** جغاله‖جغاله дастае аз мурғон, гурӯҳе аз парандагон; **ҷағола-ҷағола** даста-даста, чанд гурӯҳ.

Зи мурғу оҳу ронам ба ҷӯйбору ба дашт,
Аз ин ҷағола-ҷағола в-аз он қатор-қатор. *Унсурӣ*

**ҶАҲАННАМ** *а.* جهنم *д.* дӯзах.

Гар бе ту дар биҳишт барандам, занам зи оҳ
Оташ дар он биҳишт, ки гардад ҷаҳанниаме.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶАҲД** *а.* جهد саъй, кӯшиш.

Нек ҷаҳд кардем, то Олтунтошро дартавонистем ёфт. *«Таърихи Байҳақӣ»*

Мумкин аст, ки он саъю ҷаҳди ҳарику ғариқ муфзӣ ба саломату наҷот шавад. *Аҳмади Дониш*

**ба ҷаҳд** ба зӯр.

Чандон халқ дар Миср буд, ки он ҷӣ дар Нишобур буданд, хумси эшон ба ҷаҳд буд. *Носири Хисрав*

**ҶАҲИДАН** جهیدن *ниг.* **ҷастан 1.**

Дар ҳаво ҷуз рафтори кавокиб ва ҷаҳидани савоқиб чизе ба назар нарасид. *Аҳмади Дониш*

**ҶАҲИМ** *а.* جحیم *д.* дӯзах, яке аз ҳафт дӯзах, номи яке аз ҳафт қисми дӯзах.

Ҳалқаи гесӯи ҳуру сӯҳбати ризвон
Гар ту наёй, салосилу ҷаҳим аст. *Камоли Хуҷандӣ*

◇ **ба даракоти ҷаҳим фиристодан** *киноя аз* куштан.

Баъд аз маросими ҷустуҷӯ он ду бадкешро дар харобот ёфтанд ва ба мӯҷиби фармуда ҳар дуро ба даракоти ҷаҳим фиристоданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАҲЛ** *а.* جهل **1.** нодонӣ, нодонии мағрурона; бехабарӣ, ғафлат; беилмӣ.

Ҳаргиз касе ба ҷаҳли худ иқрор накардааст, магар он кас, ки чун дигаре дар сухан бошад, ҳамчунон ба тамом ногуфта сухан оғоз кунад. *Саъдӣ*

**ҷаҳли мураккаб** донистани нодурӯст, ки мувофиқи моҳияти чиз нест; нодонии аз ҳад зиёд.

Бар рух аз хуни дили мост мураккаб хати ёр,
Гар надонад дигаре, ҷаҳли мураккаб бошад.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҷаҳлу ҷунун** нодонӣ ва беақлӣ.

Рои беқувват макру фусун аст ва қуввати берой ҷаҳлу ҷунун. *Саъдӣ*

2. беақлӣ, аҳмақӣ; бетамизӣ.

Сустбозу ба ҷаҳл мефиганад
Панҷа бо марди оҳанинчангол. *Саъдӣ*
Қавлу феълат ҳама девонагию ҷаҳл бувад,
З-ин сабаб дар ҳама атвор муофат бинам. *Савдо*

**ҶАҲОЛАТ** *а.* جهالت нодонӣ; бехабарӣ, ғафлат.

Моро роҳ намудӣ ва аз ҷаҳолат раҳонидӣ.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ҳофиз, аз чашмаи ҳикмат ба каф овар ҷоме,
Бу ки аз лавҳи дилат нақши ҷаҳолат биравад. *Ҳофиз*

**ҶАҲОН** I جهان *феъли ҳоли замони ҳозираи* **ҷастан, ҷаҳидан.**

**ҶАҲОН** II جهان олам, дунё, гетӣ.

Ва ин сухан муҳол аст, ки дар кадом чашм чандон шуоъ бувад, ки ҳамаи ҷаҳон аз осмон то замин бинад?
*Ибни Сино*

Аз сиғари син ... чашми ман ба ҷаҳони фарох боз шуд. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҷаҳони гузарон** дунёи гузаранда, дунёи фонӣ.

Бархезу махӯр ғами ҷаҳони гузарон,
Хуш бошу даме ба шодкомӣ гузарон. *Хайём*

**ҷаҳоне** ҳама кас, ҳамаи мардум, ҳама.

Ангушти таааҷҷуби ҷаҳоне
Аз гуфтушуниди мо ба дандон. *Саъдӣ*

**ҷаҳон-ҷаҳон** бисёр, фаровон, аз ҳад афзун.

Дорам ҷаҳон-ҷаҳон гунаҳ, эй шармрӯй, ман
Чун рӯ аз ин ҷаҳон ба ҷаҳони дигар ниҳам. *Ҷомӣ*

**ду ҷаҳон** *д.* ду дунё, ин дунё ва охират,

Ишқ асту бас, ки дар ду ҷаҳон ҷилва мекунад
Гоҳ аз либоси шоҳу гаҳ аз кисвати гадо. *Ҷомӣ*

**як ҷаҳон** бисьёр, аз ҳад афзун.

...Ки дар ҳар гулситонаш гоҳу бегоҳ,
Зи ғамзат як ҷаҳон туркони мастанд. *Анварӣ*

**ҷаҳон гузарондан** умр гузарондан, умр ба сар бурдан.

Ба хуррамиву хушӣ бигзарон ҷаҳон, ки ҷаҳон
Ба ҳар чӣ ҷуз хушиву хуррамӣ ҳама савдост. *Анварӣ*

**ҷаҳон кандан** ҷаҳонро аз беху бун вайрон кардан.

Султони дай ба лашкари сарсар ҷаҳон биканд,
Бинӣ, ки ҷаври сарсари дай ҷун ҷаҳонкан аст.
*Анварӣ*

**ҷаҳон сипардан** рӯзгор ба сар бурдан, (умр) гузаронидан.

Ту бе чашми шодон ҷаҳон наспарӣ. *Фирдавсӣ*

**аз ҷаҳон шудан** *киноя аз* мурдан.

Май хӯр, ки набахшанд ба кас умри дароз,
В-он кас, ки шуд аз ҷаҳон, намеояд боз. *Хайём*

**ба ҷаҳон рафтан** пароканда шудан, ба ҷоҳои гуногуни дурдаст рафтан.

Халқ аз макоиди зулмаш ба ҷаҳон рафтанд. *Саъдӣ*

**ҶАҲОНБИН** جهانبين **1.** бинандаи ҷаҳон, ҳамабин, басир.

Дидани рӯи туро дидаи ҷонбин бояд,
В-ин куҷо мартабаи чашми ҷаҳонбини ман аст.
*Ҳофиз*

**2.** *маҷ.* чашм, дида.

Ба дил гуфт: Гар пеши болини ман
Набинад се моҳ ин ҷаҳонбини ман ... *Фирдавсӣ*

Ҳар он вақте ки дидораш набинам,
Ҷаҳонам тира бошад бар ҷаҳонбин. *Саъдӣ*

**ҶАҲОНБОН** جهانبان **1.** нигаҳбони ҷаҳон; *киноя аз* подшоҳ.

Бикӯшему фарҷоми кор он бувад,
Ки фармону рои ҷаҳонбон бувад. *Фирдавсӣ*

Тиҳидаст ғам бахри ноне хӯрад,
Ҷаҳонбон ба қадри ҷаҳоне хӯрад. *Саъдӣ*

**2.** *киноя аз* худо.

Ҷаҳон ҷуз ба зӯри ҷаҳонбон наҷуст. *Фирдавсӣ*

**ҶАҲОНБОНӢ** جهانبانى нигаҳбонии ҷаҳон; *киноя аз* подшоҳӣ.

Чашми бахти ту дар ҷаҳонбонӣ
Солу маҳ сурмаи саҳар дорад. *Анварӣ*

Ба ҳар қомате ҷомае дӯхтанд,
Ба шоҳон ҷаҳонбонӣ омӯхтанд. *Ҳотифӣ*

**ҶАҲОНГАРД** جهانگرد ҷаҳонпаймо, он кӣ сафари мамлакатҳои гуногун мекунад.

Сикандар, ки шоҳи ҷаҳонгард буд,
Ба кори сафар тӯшапарвард буд. *Низомӣ*

**ҶАҲОНГАШТА** جهان گشته сайёҳ; ҷаҳондида, он ки бисьёр сафар кардааст.

Ҷаҳонгаштаву донишандӯхта,
Сафаркардаву сӯҳбатомӯхта. *Саъдӣ*

Аз шавқ чу барқам, аз гирья шавам об,
Гар моҳи ҷаҳонгаштаи ман аз сафар ояд. *Имло*

**ҶАҲОН(И)ДАН** جهاندن‖جهانيدن **1.** давондан, бо ҷастухез рондан (аспро).

Қамар бар камар, кӯҳ бар кӯҳ ронд,
Гарева-гарева ҷанибат ҷаҳонд. *Низомӣ*

Иноии тоқати дарвеш аз дасти таҳаммул бирафт, теғи забон баркашид ва аспи фасоҳат дар майдони вақоҳат ҷаҳонид. *Саъдӣ*

**2.** гурезондан, фирор додан.

Чун бигуфтанд, ки Закариё ӯро биҷаҳонид, бифармуд, ки Закариё бигурехт ва рӯй ба Шом ниҳод. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҶАҲОНДИДА** جهانديده сайёҳи ботаҷриба, сайёҳи доно; пурдида, пурдон.

Ба гуфтори деҳқон кунун бозгард,
Нигар, то чӣ гӯяд ҷаҳондида мард. *Фирдавсӣ*

...Ва раъю тадбир аз пири ҷаҳондида таваққӯъ дорад. *Аҳмади Дониш*

**ҶАҲОНДОДОР** جهاندادار: **ҷаҳондодори гетӣ** *киноя аз* худо.

Сари бадхоҳи ту дар ҷанбарат бод,
Ҷаҳондодори гетӣ ёварат бод. *Низомӣ*

**ҶАҲОНДОР** جهاندار **1.** *киноя аз* подшоҳи калон.

Пазира шудандаш дамодам сипоҳ
Бад-он шодмонӣ ҷаҳондор шоҳ. *Фирдавсӣ*

Ҳофизо, тарки ҷаҳон гуфтан тариқи хушдилист,
То на пиндорӣ, ки аҳволи ҷаҳондорон хуш аст.
*Ҳофиз*

**2.** *киноя аз* худо.

...Ки аз офаринандаи ҳуру моҳ,
Ҷаҳондору бахшандаи тоҷу гоҳ. *Фирдавсӣ*

**ҶАҲОНДОРӢ** جهاندارى идора кардани ҷаҳон; *маҷ.* подшоҳӣ.

Эй забардасти зердастозор,
Гарм то кай бимонад ин бозор?
Ба чӣ кор оядат ҷаҳондорӣ,
Мурданат беҳ, ки мардум озорӣ! *Саъдӣ*

**ҶАҲОНИДАН** جهانيدن *ниг.* **ҷаҳон(и)дан.**

**ҶАҲОНКАН** جهان كن аз беху бун канандаи ҷаҳон, буньёдбарандозандаи ҷаҳон; чаппагардонкунанда, тагурӯкунандаи дуньё.

Султони дай ба лашкари сарсар ҷаҳон биканд,
Бинӣ, ки ҷаври сарсари дай ҷун ҷаҳонкан аст.
*Анварӣ*

**ҶАҲОННАВАРД** جهان‌نورد ҷаҳонпаймо, ҷаҳонгард.

Ҷаҳоннаварде, к-имрӯзаш ар барангезӣ,
Ба оламет расонад, ки андар ӯ фардост. *Анварӣ*

**ҶАҲОНОЗМУДА** جهان‌آزموده таҷрибадидаи ҷаҳон, он кӣ гарму сарди дуньёро санҷидаасту пасту баланди ҷаҳонро дидааст; пухтакор; пухтагӯй.

Ҷаҳонозмуда диловар сарон
Кушоданд як-як ба посух забон. *Фирдавсӣ*

**ҶАҲОНОРО(Й)** جهان‌آرا(ى) оpодиҳандаи ҷаҳон, зебдиҳандаи дуньё; зеби ҷаҳон, зебо.

Бинмо он рухи ҷаҳонорой,
Тола шавқӣ илайка, ё мавлой! *Ҷомӣ*

**ҶАҲОНОФАРИН** جهان‌آفرين офаринандаи дуньё; *киноя аз* худо.

Басе офарин аз ҷаҳонофарин
Бихонду бимолид рух бар замин. *Фирдавсӣ*

**ҶАҲОНОШӮБ** جهان‌آشوب ба шӯру ошӯб оварандаи ҷаҳон.

Чун ақиқи обдору чун каманди тобдор
Он лаби ҷонпарвару зулфи ҷаҳоношӯби ёр. *Муиззӣ*

**ҶАҲОНПАЙМО** جهان‌پیما ҷаҳоннаворд, ҷаҳонгард.

Ёд бод он, ки нигорам чу камар барбастӣ,
Дар рикобаш маҳи нав пайки ҷаҳонпаймо буд.
*Ҳофиз*

**ҶАҲОНПАҲЛАВОН** جهان‌پهلوان паҳлавони ҳамаи ҷаҳон, паҳлавони ҷаҳонӣ (лақаби Рустам, ки қаҳрамони асосии «Шоҳнома»-и Фирдавсист).

Мо [Кайковус] ӯро [Рустамро] ҷаҳонпаҳлавон ва таҳамтан лақаб додем. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАҲОНСОЛОР** جهان‌سالار сардору пешвои ҷаҳон; *киноя аз* подшоҳ.

Ҷаҳонсолор Хисрав ҳар замоне
Ба ҷарбӣ ҷустӣ аз Ширин нишоне. *Низомӣ*

**ҶАҲОНСӮЗ** جهان‌سوز сӯзонандаи ҷаҳон, золим, ситамгар, бедодгар.

Ҷаҳонсӯзро кушта беҳтар чароғ,
Яке беҳ дар оташ, ки халқе ба доғ. *Саъдӣ*

**ҶАҲОНТОБ** جهانتاب ҷаҳонафрӯз, равшанкунандаи ҷаҳон.

Рухаш офтоби ҷаҳонтоби дил,
Хами абрӯяш тоқи меҳроби дил. *Хоҷу*

**ҶАҲОНӢ** جهانی мансуб ба ҷаҳон.

Акнун ҷаҳониён ба чӣ уммед зиндаанд,
Чун аз ҷаҳон ба катми адам рафт он ҷаноб. *Савдо*

**ҶАҲОНҶӮ(Й)** جهان‌جو(ی) ҷаҳонхоҳ, ҷаҳонгир; *киноя аз* подшоҳ.

Ба Рустам супурдаш дилу дидаро,
Ҷаҳонҷӯй пури писандидаро. *Фирдавсӣ*

Ҷаҳонҷӯй Фағфур бар дасти рост
Ба хидмат камар басту бар пой хост. *Низомӣ*

**ҶАҲОНҶӮЯ** جهان‌جویه *ниг.* **ҷаҳонҷӯ(й).**

Суви диж фиристод Шерӯяро,
Ҷавонмард гурде ҷаҳонҷӯяро. *Фирдавсӣ*

**ҶАҲР** *а.* جهر **1.** овоз баланд кардан дар хониш; **2.** ошкор кардан.

Он масал овардани он ҳазрат аст,
Ки ба илми сирру ҷаҳр ӯ оят аст. *Румӣ*

Зикр агар низ ҳаст, ҷаҳр аст он,
Нест тарьёк, балки заҳр аст он. *Ҷомӣ*

**ҶАҲРАН** *а.* جهراً ба таври ошкоро, рӯйрост.

Ҳеҷ касро сирран ва ҷаҳран маҷоли мухолафат намонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶАҲУЛ** *а.* جهول сахт ҷоҳил, он ки аз ҳад зиёд нодон аст.

Панд гуфтан бо ҷаҳули хобнок
Тухм афкандан бувад дар шӯрахок. *Румӣ*

Фаҳм бас қосир асту нафс ҷаҳул,
Табъ бас саркаш асту умр аҷул. *Ҷомӣ*

**ҶАҲУЛӢ** جهولی ҷоҳилии сахт, нодонии аз ҳад зиёд.

То ки аз ин зангиву румӣ турост,
Доғи ҷаҳулию залумӣ турост. *Низомӣ*

**ҶЕБ** *а.* جیب *ниг.* **ҷайб 1.**

Ҳамчу Мусо нур кай ёбад зи ҷеб
Сухраи устоду шогирди китеб. *Румӣ*

**ҶИБИЛЛАТ** *а.* جبلت‖جبلة фитрат, офариниш, табиати зотӣ, сиришт.

Бо бародари ту вафо накарданд, чи дар ҷибиллат мурувввате надоранд. *«Равзат-ус-сафо»*

Падаре, ки фарзанде дорад, ба тақозои ҷибиллат моил ба салоҳ аст. *Аҳмади Дониш*

**ҶИБИЛЛӢ** *а.* جبلی **1.** мансуб ба ҷибиллат; **2.** фитрӣ, хилқӣ, табиӣ, зотӣ.

Мункири аҳли тариқатро зи ирфон баҳра нест,
Нест ҷуз ҷаҳли ҷибиллӣ мӯҷиб ин инкорро. *Ҷомӣ*

Ба тафовути истеъдодоти ҷибиллӣ ба аснофи мутааддида мунқасим гаштанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИБОЛ** *а.* جبال *ҷ.* **ҷабал.**

На наҳангу бо наҳангон об хӯрда дар биҳор,
*На палангу бо палангон хоб карда дар ҷибол.*
*Муиззӣ*

**ҶИБОҲ** *а.* جباه *ҷ.* **ҷабҳа‖ҷабҳат.**

Чу дида анҷум аз он бар саранд пайваста,
Ки пеши тахти ту чун ҳоҷибон ниҳанд ҷибоҳ.
*Бадри Ҷочӣ*

Оёти атоё... бар ҷибоҳи нуҷуму кавокиб бинигошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИГАР** جگر **1.** яке аз аъзоҳои дарунии бадани инсон ва баъзе ҳайвонҳо, ки ҳосилкунандаи заҳра мебошад ва барои таъмини мубодилаи моддаҳо дар организм хизмат мекунад.

Ҳар шаб зи намози шом то вақти саҳаргоҳ
Рухсора кунам сурх зи хуни ҷигар ӯро. *Анварӣ*

Ин ҳама лола, ки сар барзада аз хоки ман аст,
Пораҳои ҷигари сӯхтаи чоки ман аст. *Ҳилолӣ*

**2.** *маҷ.* фарзанд, фарзанди азиз, фарзанди дилбанд; ◇ **ҷигари гурба хӯрдан** *киноя аз* гум кардани чизҳои нафису нағз.

Гашт гум он шерсаг аз шермард,
Мард бар он дил ҷигари гурба хард. *Низомӣ*

**ҷигар(-и худ) хӯрдан** *киноя аз* азобу уқубат кашидан, ранҷ бурдан.

Ҷигар азбаски ҳам ҷигар хӯрдаст,
Меъдаро завқи обу нон бархост. *Хоқонӣ*

Ҷигари хеш бихӯр, гар самаре нест туро! *Соиб*

**андар (ё дар) ҷигар сӯрох доштан** *киноя аз* дарду алами сахт доштан.

Андар ҷигар маро ҳаст чандин ҳазор сӯрох
Аз касрати махориҷ, аз қиллати мадохил. *Савдо*

**ҶИГАРБАНД** جگربند **1.** маҷмӯи ҷигар, дил, шуш ва ғ.

Ё ба ташвишу ғусса розӣ шав,
Ё ҷигарбанд пеши зоғ бинеҳ! *Саъдӣ*

Ту марди дилтангӣ, пеши ин ҷигархорон
Агар шавӣ ту ҷигарбанд, шӯрбот кунанд.
*Шамси Табрезӣ*

**2.** фарзанд; **3.** ҳар чизи азиз.

**ЧИГАРГОҲ** جگرگاه дохили сина, ки ҷои бошиши дил, ҷигар, шуш ва ғ. мебошад.

Ба чангол кардаш ҷигаргоҳ чок. *Фирдавсӣ*

**ҶИГАРГӮША** جگرگوشه 1. *киноя аз* фарзанд, фарзанди азиз.

Падар, ки чун ту ҷигаргӯша аз худо мехост,
Хабар надошт, ки дигар чӣ фитна мезояд. *Саъдӣ*
Он ҷигаргӯша ҳамон шуд, ки ман аввал гуфтам,
Ки чу шӯяд лабаш аз шир, ҷигархора шавад.
*Камоли Хуҷандӣ*

2. *киноя аз* маъшуқа, ёр.

Он ҷигаргӯша зи хун хӯрдани мо бас накунад,
Маст шуд чашмаш аз ин бода, чаро бас накунад?
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҶИГАРДОР** جگردار далер, бебок, шуҷоъ.

Дар қабзаи гардун манам он теғи ҷигардор,
К-аз сахтии айём маро санги фасон аст. *Соиб*

**ҶИГАРДӮЗ** جگردوز 1. рост ба ҷигар халанда; 2. *маҷ.* мафтун ва шайдокунанда.

Ба теғи ғамза агар чок мекунӣ ҷигарам,
Чӣ ғам чу новаки мижгони ту ҷигардӯз аст.
*Ҷомӣ*

**ҶИГАРОВАР** جگرآور пурдил, диловар.

Модари Ҳасанак зане буд сахт ҷигаровар.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҶИГАРПОЛУДА** جگرپالوده ҷигар хуншуда, ҷигар обшуда, гирифтори дарду алам.

Ҷигарполудаҳоро дил барафрӯз,
На, корафтодаро коре даромӯз. *Низомӣ*

**ҶИГАРСӮЗ** جگرسوز *киноя аз* дарду аламу шиканҷадиҳанда.

Ашки хунин бинамудам ба табибон, гуфтанд:
Дарди ишқ асту ҷигарсӯз давое дорад. *Ҳофиз*
Таби ҳиҷрони ту, ё раб, чӣ ҷигарсӯз табе шуд,
Ки табиб ар ту набошӣ, набарад ҷон кас аз ин таб.
*Ҷомӣ*

**оҳи ҷигарсӯз** оҳи сӯзнок, оҳи дардмандона, оҳи аламнок.

Савомеъ пур аз гирьяву сӯзи туст,
Пур аз дуди оҳи ҷигарсӯзи туст. *Хоҷу*
Ҳар оҳи ҷигарсӯз, ки аз сина барояд,
Дудест, к-аз ӯ бӯи кабоби ҷигар ояд. *Ҷомӣ*

**ҶИГАРТОБ** جگرتاب ҷигарсӯз, дарду аламдиҳанда.

Чу оҷиз гашт аз ин хоки ҷигартоб,
Чу нилуфар сипар афканд бар об. *Низомӣ*

**ҶИГАРХАСТА** جگرخسته ҷигарреш; ғамзада, ғамгин, андӯҳгин.

Ба ҷон шармгин назди шоҳ омаданд,
Ҷигархаставу богуноҳ омаданд. *Фирдавсӣ*
Биё, ки чархи мушаъбид ҳазор шӯъбада сохт,
Ки боз кори ҷигархастагони ғамзада сохт. *Ҷомӣ*

**ҶИГАРХОР||ҶИГАРХОРА** جگرخوار||جگرخواره *киноя аз* берахм, сангиндил.

Ба умре дар кафам ёре наёяд,
Чу ояд, ҷуз ҷигархоре наёяд. *Анварӣ*
Аз ин ишқи ҷигархора чӣ дорам чашми беҳбудӣ,
Ки бардода ба боди нестӣ чун ман ҳазоронро.
*Ҷомӣ*

**ҶИД** I *а.* جيد гардан.

Ҷиди ту дар зери бори ҷуди ӯст,
Ҳар куҷо гарданкаше дар кишвар аст. *Бадри Чочӣ*

**ҶИД** II||**ҶИДД** *а.* جد 1. саъй, кӯшиш; **ҷидду ҷаҳд** саъю кӯшиш.

Қавме ба ҷидду ҷаҳд ниҳоданд васли дӯст,
Қавме дигар ҳавола ба тақдир мекунанд. *Ҳофиз*

**ҷид кардан (ё намудан)** саъй кардан.

Ҷид намоям, бошад ки маро сабр диҳад ва нофармонӣ накунам. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҷид фармудан** барои саъю кӯшиш фармон додан.

Амир Маҳмуд ҷид фармуд дар талаби вай, бигирифтандаш ва сӯи Ғазнин бурданд.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

2. дурустӣ, ҳақиқат, ҷиддият.

Ба мазоҳат нагуфтам ин гуфтор,
Ҳазл бигзору ҷид аз ӯ бардор. *Саъдӣ*

**ба ҷид** рост, ҳақ, дуруст, аз ғайри ҳазл ва шӯхӣ.

Гуфтам, ки дигар бодаи гулгун нахӯрам,
Май хуни разон аст, дигар хун нахӯрам.
Пири хирадам гуфт: Ба ҷид мегӯӣ?
Гуфтам, ки мазоҳ мекунам, чун нахӯрам?! *Хайём*

**ба ҷид гирифтан** ҷиддан сар кардан, ҷиддан машғул шудан.

Ёр аз ситеза кинаи ёрон ба ҷид гирифт,
Озори реши синафигорон ба ҷид гирифт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҶИДОЛ** *а.* جدال 1. низоъ, ҷанҷол.

Бо ҳеҷ дӯст ҷидол накардаам. *Авфӣ*
Мақоли ҳар ду ба ҷидол кашид.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. ҷанг, ҳарб, задухӯрд.

Бе хайлу бе сипоҳ шикастӣ сипоҳҳо,
Бе ҷангу бе ҷидол кушодӣ ҳисорҳо. *Ломеӣ*

Ҷангу ҷидол ва мухосама байни салотин аз адами қаноат мехезад. *Аҳмади Дониш*

**ҶИДОР** *а.* جدار девор.

Гунбади ғунча(а)ст дар боғи ҷаҳонорои даҳр,
Гар варақҳои талаввун бошадаш сақфу ҷидор. *Ҷомӣ*

Лашкари шумо бояд аз миёни дарахтон ва паси ҷидорон бо эшон ҷанг кунанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИЗЬЯ||ҶИЗЬЯТ** *а.* جزيه||جزيت *таър.* андозе, ки дар мамлакатҳои мусулмонӣ аз ғайри мусулмонон гирифта мешуд.

Гуфт: Агар хоҳӣ, дин бипазир, в-агар хоҳӣ, ҳарб кун, в-агар хоҳӣ, ҷизьяи худ гир.
*«Таърихи Табарӣ»*

Бидеҳ ҷизьят, аз мо бибур кинаро,
Қалам дармакаш расми деринаро. *Низомӣ*

**ҶИЛБОБ** *а.* جلباب чодир.

Дар он миён аврате буд, ки худро ба ҷилбоби ҳаё мепӯшид. *«Ҳористон»*

Афканад аз рутба, аз рух афканад ҷилбобро
Дурди анвори ҷамолаш софии маҳтобро. *Туғрал*

**ҶИЛВА** *а.* جلوه **1.** намоиш, намуд, намудор шудан.

Баъд аз ин рӯиману оинаи васфи ҷамол,
Ки дар он ҷо хабар аз ҷилваи зотам доданд. *Ҳофиз*

**2.** ҳаракати хуш дар хиромон рафтани маъшуқа.

Тоза дар ҷилва ба боғ омадаӣ ҳамчу ниҳол,
Ҷилваи тозаниҳоли ту маро хоҳад кушт. *Ҳилолӣ*
Дар интизори ҷилваи сарви равони кист
Сад чашм боз карда зи ҷуши ҳубоб об? *Савдо*

**ҷилва кардан** а) худро намудан, худро намоиш додан.

Ишқ асту бас, ки дар ду ҷаҳон ҷилва мекунад
Гоҳ аз либоси шоҳу гаҳ аз кисвати гадо. *Ҷомӣ*

б) нишон додан, намоиш кардан чизеро.

Чунонки дар китоби мӯҳкам ва каломи қадим лаолии ин се исми мутаолиро дар як силк назм додааст ва дар як симат ҷилва карда. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶИЛВАГАР** جلوه گر намоён, намудор.

Ва мутаваттинони соҳати унс ва уқулу нуфус ҷилвагар бошад. *Аҳмади Дониш*

**ҶИЛВАГАРӢ** جلوه گری худнамоӣ бо ишваву ноз.

Шайдо аз он шудам, ки нигорам чу моҳи нав
Абрӯ намуду ҷилвагарӣ карду рӯ бибаст. *Ҳофиз*

**ҶИЛВАГОҲ||ҶИЛВАГАҲ** جلوه گاه||جلوه گه намоишгоҳ.

Зи поингаҳи офтоби баланд
Суи ҷилвагоҳаш расонам саманд. *Низомӣ*
Ба бомаш чу маҳ сар барафрохтанд,
Бар он ҷилвагаҳ ошьён сохтанд. *Хоҷу*

**ҶИЛД** *а.* جلد пӯст.

Тане чун харкамон аз кӯзпуштӣ,
Бар ӯ ҷилде чу кемухт аз дурӯштӣ. *Низомӣ*

**ҶИЛО** *а.* جلا сайқал; равшанӣ; **ҷило додан** сайқал додан; тоза кардан, сафо додан.

Ва гоҳо оинаи дилро ба мавоиз ва насоеҳи сулаҳо ҷило диҳад. *Аҳмади Дониш*

**ҶИЛОН** جیلان *ниг.* **челон** 1.

Санҷиди ҷилон ба ду нима шуда,
Нуқтаи сурма бар ӯ як-як зада. *Рӯдакӣ*

**ҶИЛФ** *а.* جلف одами дурушт, беадаб, нодон; сафеҳ.

Мушт бар аъмо занад як ҷилфи маст,
Кӯр пиндорад, лагадзан астар аст. *Румӣ*

**ҶИЛФӢ** جلفی дурушӣ, дағалӣ, беадабӣ, нодонӣ.

На он ки бар дари даъвӣ нишинад аз ҷилфӣ,
В-агар хилоф кунандаш, ба ҷанг бархезад. *Саъдӣ*

**ҶИМ** *а.* جیم **1.** номи ҳарфи шашӯми алифбои арабии тоҷикӣ ج, ки дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 3 баробар аст; **2.** *киноя аз* хами зулф.

Дар хами зулфи ту он холи сияҳ донӣ чист?
Нуқтаи дида, ки дар ҳалқаи ҷим афтодаст. *Ҳофиз*

**ҶИМОЛ** *а.* جمال *ҷ.* **ҷамал.**

Бидор як нафас, эй қоид, ин зимоми ҷимол,
Ки дида сер намегардад аз назар ба ҷамол. *Саъдӣ*

Хазоин ва дафоини худро бар афьёл ва ҷимол бор карда, масҳуби хеш ба Сарандеб бурд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҷимолу биғол** шутурҳо ва астарҳо (хачирҳо).

Ҳаштод ҳазор асп аз вай монд ва аз ҷимолу биғол мисли ин ва ҳашт ҳазор ғулом дошт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИМОР** *а.* جمار *ҷ.* **ҷамра.**

Гуфтамаш: Чу санги ҷимор
Ҳамеандохтӣ ба деви раҷим,
Аз худ андохтӣ бурун як сӯ,
Ҳама одоти феълҳои замим? *Носири Хисрав*

**ҶИМОЪ** *а.* جماع муошарати марду зан.

Кай бувад моҳияти завқи ҷимоъ
Мисли моҳийёти ҳалво, эй матоъ?! *Румӣ*

**ҶИМРӢ** *а.* جمری **1.** омӣ, аз табақаи авоми халқ; **2.** *ситезакор.*

Ёри дурдикашони шангулем,
Ҳамдами ҷимриёни таннозем. *Убайди Зоконӣ*

Дар миёнаи он ҳодиса занотира ва ҷимриён ва рунуд ва авбош дасти татовул ва истило дароз карданд. *«Ҷомеъ-ут-тавorих»*

**ҶИН(Н)** *а.* جن махлуқи мавҳуми афсонавӣ аз қабили деву парӣ; **инсу ҷин** оламӣ инсон ва ҷин.

Шаҳриёри тан асту ӯ ҷон аст,
Инсу ҷин мар-варо ба фармон аст. *Саноӣ*

**ҶИННӢ** *а.* جنی **1.** мансуб ба ҷин; **2.** ҷин; олами ҷинҳо.

Зи ҷиннӣ сухан гуфту аз одамӣ,
Зи гуфтори пайғамбари ҳошимӣ. *Фирдавсӣ*

Шунидам, ки Зол, падари ту, аз насли ҷинниён аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИНОЗА** *а.* جنازه *ниг.* **ҷаноза.**

**ҶИНОН** *а.* جنان *ҷ.* **ҷаннат.**

Бӯстоне буд намудоре аз ҷинон. (1) *Авфӣ*

Иморате сохта, ки дар дилкушоӣ пурнуртар аз равзаи ризвон ва дар фараҳбахшӣ ҷонфазойтар аз марғзори ҷинон аст. (1) *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҶИНОЯТ** *а.* جنایت гуноҳи ҷиддӣ, ки сазовори ҷазои сахт аст.

Дорам умеди отифате аз ҷаноби дӯст,
Кардам ҷиноятеву умедам ба афви ӯст. *Ҳофиз*

Абӯҷаъфар якеро ба куштан ҳукм дод бинобар ҷиноятe. *Аҳмади Дониш*

**ҶИНОЯТОМУРЗ** جنایت‌آمرز бахшандаи гуноҳ.

Исьёнкоҳу ҷиноятомурз,
Аввалгиру ниҳоятомурз. *Ҷомӣ*

**ҶИНС** *а.* جنس **1.** дар истилоҳи мантиқ—он чӣ ки чанд навъро дар бар мегирад. Навъ аз асноф (синфҳо), синф аз афрод (фардҳо) иборат аст; **2.** *тарз, хел, гуна.*

... Дардмандона суруде мегуфт ва аз ҳар ҷинс абьёт мехонд. *Савдо*

... Магар он ки калам ҳам аз ин чинс дар даст дорад. *Аҳмади Дониш*

3. мол, матоъ, чизи фурӯхташаванда.

Ташриф деҳ ушшокро, пурнур кун офокро,
Чинсе макун тарьёкро, чизе бидеҳ дарвешро.
*Шамси Табрезӣ*

Баски бошад чинси моро гармии бозори ғам,
Гӯиё дӯконе аз санги шарар дорем мо. *Туғрал*

**чинси муҳаққар** молу чизи ҳеҷмаярз.

Донае чанд дур аз ҳуққаи ёкут фишонд,
Ки Адан з-он ҳамаи чинси муҳаққар бошад.
*Шоҳин*

4. назир, мисл.

Ин аҷаб карнест бар рӯи замин,
Пир гаштам ман, надидам чинси ин. *Румӣ*

Гумони хотират аз сидқ бод ҷуфти яқин,
Бақои ҳосидат аз ранҷ бод чинси фано. *Анварӣ*

**ЧИНСШИНОС** جنس‌شناس молшинос, мутахассиси навъ ва моҳияти матоъ.

Даҳ шутур аз нафоиси аҷнос
Ҷумла нодир ба чашми чинсшинос. *Ҷомӣ*

**ЧИРГА** *м.* جرگه *ниг.* **ҷурга.**

**ЧИРМ** *а.* جرم ҷисм, махсусан ҷисми осмонӣ монанди Моҳ, ситораҳои сайёр ва сокит.

Ҷирми Моҳ аз ишорати ҷаддаш
Ҳам ба ду ним гашт, ҳам яклахт. *Анварӣ*

**ҷирми азҳар** ситораи дурахшон, ситораи равшан; **ҷирми гардун** ҷисми осмон; ҷисми осмонӣ.

Ирзи ту чун ҷирми гардун бод эмин аз фасод,
Умри ту чун даври гардун бод фориғ аз ҳисоб.
*Анварӣ*

**ҷирми хок** Замин, кураи Замин.

Ба ҷирми хоку ба гардун нигоҳ бояд кард,
Ки ин куҷост зи ориму он куҷо зи сафар.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҷирми Шамс** ҷисми Офтоб.

Чу ҷирми Шамс ҳама унсури ту аз нур аст,
Чу зоти ақл ҳама ҷавҳари ту аз ҳунар аст.
*Анварӣ*

◇ **ҷирми гетифурӯз** *киноя аз* санги қиматбаҳо, гавҳар.

... Ки будаш нигине бар ангуштарӣ,
Фурӯ монда дар қиматаш ҷавҳарӣ,
Ба шаб гуфтӣ он ҷирми гетифурӯз
Дуре буд дар рӯшноӣ чу рӯз. *Саъдӣ*

**ҶИРОБ** *а.* جراب халта.

Бо ҷаволу гавҳару сандуқи зар берун шавад,
Ҳар кӣ ӯ ояд ба Қазвин бо асову бо ҷироб.
*Муиззӣ*

**ҶИРОН** *а.* جیران *ҷ.* **ҷор.**

Фазлаи макорими эшон ба аромилу пирон ва ҷирон расида. *Саъдӣ*

**ҶИРОНҒОР** *м.* جرانغار тарафи чапи лашкар, майсара.

Ҷиронғор иборат аз майсара ва дасти чап (аст).
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИСМ** *а.* جسم 1. ҳар чизе, ки қисми муайянеро аз фазо ишғол мекунад, ҳар чизи алоҳида; 2. бадан, ҷасад, пайкар, тан.

Ҷом аз баҳри май ҳамебоист,
Ҷисм аз баҳри ҷон ҳамебояд. *Анварӣ*

То шавад ҷисми фарбеҳе лоғар,
Лоғаре мурда бошад аз сахтӣ. *Саъдӣ*

**ҶИСМИЯТ** *а.* جسمیت ҷисм будан, ҷисмӣ будан.

Пас ба ҳақиқат ҷисмият сурат аст, бо он ки шак нест, ки чун ин моддат ба сурат ҷисмӣ шавад.
*Ибни Сино*

**ҶИСМОНИЁТ** *а.* جسمانیات *ҷ.* **ҷисмонӣ** чизҳои ҷисмонӣ, чизҳои ҷисмнок.

Ҳамаи ҷисмониёти олам шаҳодати ҳайи мудрик ба воситаи ин рӯҳи муқаддар бошанд.
*Аҳмади Дониш*

**ҶИСМОНӢ** *а.* جسمانی ҷисмӣ, ҷисмдор.

Ва он фалакест забари фалакулбуруҷ ва аз он сӯи ӯ ҳеҷ нест ва олами ҷисмонӣ бад-ӯ мутаноҳӣ шавад. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶИСМӢ** جسمی 1. мансуб ба ҷисм; 2. ҷисмият, ҷисмдорӣ.

Пас ҷавҳар он аст, ки вайро моҳияте ҳаст чун ҷисмӣ ва нафсӣ ва инсонӣ ва фарасӣ. *Ибни Сино*

**ҶИСР** *а.* جسر пул, кӯпрук; пули муваққатӣ бар рӯи об ба воситаи киштӣ ва ғ., понтон.

Ҷисрро ду кунед — яке аз барои шудан ва яке аз барои омадан. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Ва миёни шаҳр ва ҷазира ҷисре бастааст ба сию шаш пора киштӣ. *Носири Хисрав*

Бибуррид ҷисру бурид аз ватан,
Турезонд аз он варта фарзанду зан. *Ҳотифӣ*

**ҶИФА** *а.* جیفه (ҳайвони) мурдори бӯгирифта, табоҳу гандашуда.

Маъвогаҳи ҷифаи ҳасудат
Ҷуз синаи каргасон мабином! *Хоқонӣ*

Тоифаи хавосро дар камин нишонд, то ба вақти ҳусули ӯ чун хайли зубоб перомуни ҷифа дароянд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҶИФАХОР** جیفه‌خوار мурдорхӯр.

Чу саг ҷифахоранду гандадаҳан,
Ҳама ёвагӯ ҳамчу зоғу заған. *Ҳотифӣ*

**ҶИҲАТ** *а.* جهت 1. тараф, ҷониб, сӯй.

Ин шарафи эшон аз ду ҷиҳат аст.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҷиҳати ситта, шаш ҷиҳат** шаш сӯ, шаш тарафи ҷаҳон: пеш, пас, рост, чап, боло, поин.

Эй сояи камоли ту бар шаш ҷиҳат фитода,
В-овозаи ҷамоли ту бар нӯҳ фалак чамида. *Анварӣ*

2. сабаб; мақсад.

Туро аз миёни уламо бад-он ҷиҳат баргузидам, то насиҳати мушфиқона... дареғ надорӣ. *Авфӣ*

**ҷиҳати ...** барои ..., баҳри ...

Ҷиҳати ҷигаргӯша тӯъма оварданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**аз ҷиҳати ...** а) аз тарафи, аз паҳлуи.

Инсофи ту Мисрест, ки дар растаи ӯ дев
Назм аз ҷиҳати мӯҳтасибӣ дода дуконро. *Анварӣ*

б) аз нуқтаи назари ..., аз ҳайси ...

Пас ду хати АЧТҚ чанди ду хати САҲД аст аз ҷиҳати тӯл. *Ибни Сино*

в) аз сабаби ..., ба сабаби ...

Агар ин мард аз табақоти аҳли сайф бошад, ё аҳли қалам ва аз ҷиҳати адами иститоат аз гузориши муҳимми хеш муаттал мондааст.
*Аҳмади Дониш*

**ба ҷиҳати...** барои ..., баҳри ...

Мардумони ҷавод ва карим ... ба ҷиҳати ғурабо манзил ва маош мураттаб медоранд.
*Аҳмади Дониш*

**ҶИҲЕЗ** جهيز *имолаи* **ҷиҳоз 1.** бисот ва афзори хона; асбоб, чиз; **2.** бисот ва зеваре, ки пеш аз арӯсӣ барои духтар тайёр мекунанд.

Ман ҷиҳати ин духтар қадаре ҷиҳез тартиб додаам. *Авфӣ*

Мар-сияҳрӯёни динро худ ҷиҳез
Нест илло ҳилаву макру ситез. *Румӣ*

**3.** *маҷ.* маъмул, ҷорӣ.

Яке нанг бошад, ки то растахез
Шавад дар миёни далерон ҷиҳез. *Фирдавсӣ*

**ҶИҲОД** *а.* جهاد **1.** ҷанг, корзор.

Чун бӯи иноятн ту бошад,
Золон ҳама Рустами ҷиҳоданд. *Шамси Табрезӣ*

**ҷиҳоди акбар** мубориза бар зидди хоҳишҳои нафсонӣ.

Саводи аъзам ин-к бубин мақоми хирад,
Ҷиҳоди акбар он-к бидар масофи ҳаво. *Хоқонӣ*

**2.** ҷанг дар роҳи дин.

**ҶИҲОЗ** *а.* جهاز **1.** бисоту афзори хона, асбобу анҷоми хона; асбоб, асбоби ороиш; **2.** бисоти духтар, бисот ва зеваре, ки пеш аз арӯсӣ барои духтар тайёр мекунанд.

Ва чун духтари малики Чинро ба Бухоро арӯс оварданд, андар ҷиҳози ӯ бутхонае оварданд аз Чин. *«Таърихи Наршахӣ»*

**ҶИҲОРАН** *а.* جهاراً ошкоро ва возеҳ.

Боз як қисм онанд, ки аз ин ҳама фароғате доранд лайлан ва наҳоран, сирран ва ҷиҳоран; кори эшон он бошад, ки мо кием ва аз чӣ ба вуҷуд омадаем. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶО(Й)** جا(ى) **1.** макон.

Ин аҷсом ... ҷунбиш пазирад аз ҷое ба ҷой.
*Ибни Сино*

Нигоре суманбӯю моҳе суманбар,
Лабаш ҷои ҷону рухаш ҷои озар. *Мантиқӣ*

**аз ҷой баркардан** аз ҷой ҷунбондан, ба ҳаракат овардан.

Барафрӯхт чун гул рухи тоҷбахш,
Бихандиду аз ҷой баркард Рахш. *Фирдавсӣ*

**аз ҷой бурдан** аз ҷой ҷунбондан, ҳаракат додан, аз ҷо беҷо кардан.

Танеро, ки натвонӣ аз ҷой бурд,
Ба пархоши ӯ пай чӣ бояд фушурд?! *Низомӣ*

**аз ҷо паридан** аз ҷо ҷастан, ҷастухез кардан.

Доғи тоза гул кардаст, нола баркашидан чист?
Чун сипанди гарм аз ҷо ҳар нафас паридан чист?
*Сайидо*

**2.** бошишгоҳ, манзил.

Зинҳор то ба хашм як тозиёна назанӣ, ки он гоҳ ҷои ту ҷаҳаннам бувад. *Аҳмади Дониш*

**ҷо кардан** манзил гирифтан; ҷой гирифтан, нишастан.

Ҳар шаб ба пои равзану боми ту ҷо кунам,
Бошад, ки чун сухан кунӣ, овоз бишнавам. *Ҷомӣ*

Фитнаро хоҳӣ паи тороҷи ақлу дин савор,
Қарда ҷо бар пушти зин сарви баланди ӯ бубин.
*Ҷомӣ*

**худро ҷо кардан** худро ҷой гирондан дар ҷое, ки лаёқати онро надорад.

То бад-ин солус худро ҷо кунад,
То ба чизе хешро пайдо кунад. *Румӣ*

**3.** мавқеъ, маврид.

Агар бахшуд хоҳӣ ҳаргиз, эй ҷон,
Бар ин дил, ҷои бахшоиш кунун аст. *Анварӣ*

**4.** куҷо.

Эй намуда турш рӯй, аз ҷо буд ин шӯхӣ туро?
*«Луғати фурс»*

◇ **аз он ҷо (ки)...** бино бар он ..., ба сабаби он ...

Рӯи хубатро басе пуштӣ зи мӯст,
Ин далериҳо аз он ҷо кардаӣ. *Анварӣ*

Дарвеше муҷаррад ба гӯшаи саҳрое нишаста буд; подшоҳе бар вай бигузашт. Дарвеш, аз он ҷо ки фароғ мулки қаноат аст, бад-ӯ илтифот накард.
*Саъдӣ*

**то ба ҷое...** то ба дараҷае ...

Якеро аз мулуки Аҷам ҳикоят кунанд, ки дасти татовул бар моли раият дароз карда буд ва ҷавру азият оғоз, то ба ҷое ки халқ аз макоиди зулмаш ба ҷаҳон бирафтанд. *Саъдӣ*

**чӣ ҷои...** на ин ки...

Ғами ишқи ту дар ҷон ҳеҷ кам нест.
Чӣ ҷои кам, ки ҳар соат фузун аст. *Анварӣ*

**ҷои** *касе* **дар чашм** *киноя аз* бисьёр азиз доштан касеро.

Ҷои ӯ дар чашму номаш бар забон дорам, вале
Дар дили ӯ ҷо накардам, ҳамзабони ман нашуд.
*Мушфиқӣ*

**аз ҷо даромадан** *киноя аз* мутаассир гардидан; музтариб ва беқарор шудан.

Зи ҷо даромадан аз ҳарфи пуч чист, ҳаё кун!
На кӯдакӣ, ки ба савти духул зи хона баройӣ. *Бедил*

**аз ҷо рафтан** мушавваш ва парешон шудан, тарсу бим пайдо кардан.

Бас дилам меларзад, аз ҷо меравад,
З-иттифоқи наъра хавфам мебувад. *Румӣ*

Димна гуфт: Наъраеро чӣ вазн, ки касе бад-он аз ҷо биравад? *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ба ҷой мондан** пойдор мондан.

Агар дод бояд, ки монад ба ҷой,
Биёрой, з-он пас ба доно намой! *Фирдавсӣ*

**ба ҷо овардан** а) иҷро кардан.

Маъмун гуфт: Он чӣ бо ту буд аз тавозӯъ, ба ҷо овардӣ, аммо мо аз адолат таҷовуз ҷоиз надорем.
*Аҳмади Дониш*

б) риоя кардан.

Вазир наздикаш омад ва гуфт: Эй ҷавонмард, султони рӯи замин бар ту гузар кард, хидмате накардӣ ва шароити адаб ба ҷо наёвардӣ. *Саъдӣ*

**ба ҷое расидан** ба дараҷае расидан.

Суханшон зи тундӣ ба ҷое расид,
Ки ин моҳро сар бибояд бурид. *Фирдавсӣ*

**ба ҷои занон расидан** ба ҳадди булуғ расидани духтар.

Овардаанд, ки фақеҳе духтаре дошт ба ғоят зиштрӯй, ба ҷои занон расида; бо вуҷуди неъмат, касе дар мунокаҳати ӯ рағбат намекард. *Саъдӣ*

**ба ҷое қарор гирифтани гап** ба хулосае омадани аҳли маслиҳат.

Дирӯз дар ваҷҳи тасмияи «кампал» хеле гуфтугузор кардем, гап ба ҷое қарор нагирифт. *Садри Зиё*

**ҶОБИР** *а.* جابر **1.** шикастабанд, табиби устухонбанд.

Чун шикастадил шудӣ аз ҳоли хеш,
Ҷобири ишкастагон дидӣ ба пеш. *Румӣ*

**2.** ҷабркунанда, ситамгор, золим.

Агар уммол ва ҳокимон ҷобир бошанд, агарчи подшоҳ одил бошад, ин шаҳр хароб шавад. *Аҳмади Дониш*

**ҶОВИД** جاوید **1.** абадӣ, ҳамешагӣ; доимӣ.

Хоҷа чу абри дамандаест, ки ҷовид
Ҳаст ба ранҷи дилу ба ҳайати муфрад. *Манучеҳрӣ*

Давлати ҷовид ёфт, ҳар кӣ накӯном зист. *Саъдӣ*

**2.** ба таври абадӣ, ҳамеша, доимо.

Гуфт: Эй малик, ... ин уқубат бар ман ба як нафас сар ояд ва базаи он бар ту ҷовид бимонад. *Саъдӣ*

Васли ту бодо ҳама наздики мо,
Ҳаҷри ту ҷовид зи мо дур бод! *Анварӣ*

**3.** кайҳо, кайҳо боз, дер боз.

То зи ту боз мондаам ҷовид,
Фикратамро надомат аст надим. *Носири Хисрав*

**ҶОВИДНОМ** جاویدنام он кӣ номаш доим зинда мондааст, некном.

Писандидакорони ҷовидном
Татовул накарданд бар моли ом. *Саъдӣ*

**ҶОВИДОН** جاویدان абадӣ, ҳамешагӣ, доимӣ.

**ҶОВИДОНА** جاویدانه абадӣ, доимӣ, ҳамешагӣ; ба таври доимӣ.

Ҳеҷ мардум ҷовидона нест. *Ибни Сино*

Чунин дод посух Фаридун, ки тахт
Намонад ба кас ҷовидона, на бахт. *Фирдавсӣ*

**ҶОВИДОНӢ** جاویدانی **1.** абадӣ будан, ҳамеша будан.

Эй, замон фаръи зиндагонии ту,
Зиндагонит ҷовидонии ту. *Анварӣ*

**2.** абадӣ, ҳамешагӣ, доимӣ.

Эй рӯи хуби ту себи зиндагониям,
Як рӯзи васли ту тараби ҷовидониям. *Анварӣ*

Қивоми мулк ба дабир аст ва бақои исми ҷовидонӣ ба шоир ва низоми умур ба мунаҷҷим ва сиҳҳати бадан ба табиб. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶОД(Д)А** *а.* جاده роҳ, роҳи рост (бештар дар саҳро).

Ҷодаи саҳро канори ҷӯ бувад девонаро,
Дидаи оҳу гули шаббӯ бувад девонаро. *Шавкат*

[Халифа гуфт:] ... Мебояд, ки ба ҳеҷ ваҷҳ фирефта нашавӣ ва пой аз ҷоддаи тоат берун нанихӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶОДУ** جادو соҳир, ҷодугар, афсунгар.

Ва андар кутуби порсиён чунон аст, ки вай ду ҳазор сол зиндагонӣ ёфтааст ва вай марди ҷоду будааст. *«Таърихи Наршахӣ»*

Ҳар чӣ ин мард гӯяд, қабул макунед, ки ӯ ҷодуст ва мардумро бифиребад. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҷодуи табоҳ** соҳири золим, сеҳргари бераҳм.

Ба ду ҷазъи ту, ки бодоми сиёҳаш хонанд,
Ба ду чашми ту, ки ҷодуи табоҳаш хонанд. *Бадри Ҷоҷӣ*

◇ **ду ҷодуи махмур** *киноя аз* ду чашми хуморолуд.

Ду ҷодуи махмураш аз хоб маст,
Ду ҳиндуш афканда бар об шаст. *Хоҷу*

**ҶОДУБАЁНӢ** جادوبیانی сеҳрбаёнӣ; *маҷ.* фасеҳбаёнӣ, шевазабонӣ.

Бар онам, ки чун парда холӣ кунам,
Дар ин парда ҷодухаёлӣ кунам,
Диламро ба зинҳор зеҳ барзадӣ,
Ба ҷодубаёнӣ гиреҳ барзадӣ. *Низомӣ*

**ҶОДУВОНА** جادوانه ҷодугарона, сеҳрангез.

Қиёс кардаму он чашми ҷодувонаи маст
Ҳазор соҳири чун Сомириш дар гила буд. *Ҳофиз*

**ҶОДУВӢ** جادوی *ниг.* ҷодуӣ.

**ҶОДУГАР** جادوگر соҳир, афсунгар.

**ҶОДУГАРӢ** جادوگری соҳирӣ, афсунгарӣ, сеҳрангезӣ.

Маликзода гуфт: Эй бути ховарӣ,
Надонам, чӣ кардӣ ба ҷодугарӣ. *Хоҷу*

**ҶОДУИКУШО** جادوئی‌کشا рафъкунандаи сеҳру ҷоду.

Андар он олам, ки ҳаст ин сеҳрҳо,
Соҳирон ҳастанд ҷодуикушо. *Румӣ*

**ҶОДУНАЖОД** جادونژاد авлоди ҷодугар.

Ду баччa чунон чун бувад девзод,
Чӣ бошад худ аз дев ҷодунажод. *Фирдавсӣ*

**ҶОДУПАРАСТ** جادوپرست парастанда ва парварандаи ҷодугарон ва ҷодугарӣ.

Чунон буд, ки Заҳҳоки ҷодупараст
Аз Эрон ба ҷони ту ёзид даст. *Фирдавсӣ*

**ҶОДУСУХАН** جادوسخن шоире, ки суханаш дилрабо, мафтункунанда ва монанди сеҳру ҷоду таъсирбахш аст.

Ҳар чӣ вуҷуд аст зи нав ё куҳан,
Фитна шавад бар мани ҷодусухан. *Низомӣ*

**ҶОДУФИРЕБ** جادوفریب фиребдиҳандаи ҷодугарон; мафтункунандаи ҷодугарон.

Ду чашмаш — ду Ҳорути ҷодуфиреб
Рабуда зи ҷодуи Бобул фиреб. *Хоҷу*

**ҶОДУХАЁЛӢ** جادوخیالی сеҳрангезии хаёл; *маҷ.* мавзунтабиатӣ, хаёлпардозӣ.

Бар онам, ки чун парда холӣ кунам,
Дар ин парда ҷодухаёлӣ кунам,
Диламро ба зинҳор зеҳ барзадӣ,
Ба ҷодубаёнӣ гиреҳ барзадӣ. *Низомӣ*

**ҶОДУӢ||ҶОДУВӢ** جادوئى||جادوى сеҳр, соҳирӣ; *маҷ.* фиребгарӣ, сохтакорӣ, қаллобӣ.

Ҳунар хор шуд, ҷодуӣ арҷманд,
Ниҳон ростӣ, ошкоро газанд. *Фирдавсӣ*

**ҶОЕЪ** *а.* جائع гурусна.

Зи ишқи ошиқи дарвеш халқ дар аҷабанд,
Ки он чӣ дархури шоҳ аст, ӯ чаро хоҳад?
Ва ё ду дидаву дил ҳаст маҳви рӯи накӯ,
Ва ё ки ҷоеи даҳсолае наво хоҳад?
*Шамси Табрезӣ*

**ҶОЗИБ** *а.* جاذب ҷазбкунанда, ба сӯи худ кашанда.

То нагӯӣ, ки ин-т толиби сим,
Каҳрабо низ ҷозиби коҳ аст. *Анварӣ*

**ҶОЗИБА** *а.* جاذبه **1.** *муаннаси* **ҷозиб.**

... Ва ин аз камоли қуввати ҷозиба бархезад.
*Аҳмади Дониш*

Ҷозибаи ишқ аз ҷонибайн дар кор омада, бе воситаи даллола бо якдигар мулоқот намуданд.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

2. ҷазбкунандагӣ, кашиш, қувваи кашанда (ба сӯи худ).

Яке он аст, ки ҳар чӣ шоистаи ӯ бувад, бад-ӯ мекашад ва ӯро ҷозиба хонанд. *Низомии Арӯзӣ*

**ҶОЗИМ** *а.* جازم ҷазмкунанда, азми устувор ва қатъӣ кунанда, қарори қатъӣ гиранда.

... Бар ... истисқои он навоҳӣ ҷозим буд.
*«Равзат-ус-сафо»*

**ҷозим шудан** а) азм ва нияти қатъӣ кардан, қарори қатъӣ гирифтан.

Чун бар реҳлат ҷозим шуданд, ... аз шаҳр берун омаданд. *«Равзат-ус-сафо»*

б) яқин ва қатъият ҳосил кардан.

Фарзандон ҷозим шуданд, ки эшонро аз падар осебе азим дар пеш аст. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶОИЗ** *а.* جائز иҷозат додашуда, раво, мумкин.

Хиёнат дар амонат ҷоиз набошад. *Авфӣ*

**ҷоиз доштан** (*ё* **шумурдан**) раво донистан, дуруст донистан, мумкин ҳисоб кардан.

Вафо он бувад, ки аз илтизоми тариқи мувосот ва муованат таҷовуз ҷоиз нашумурад.
*«Ахлоқи Носирӣ»*

Ва чун иртикоби амал ва мансаберо дар ҳаққи шахс лозим бинад, таъхир ҷоиз надорад.
*Аҳмади Дониш*

**ҶОИЗА** *а.* جائزه **1.** инъом, сила, мукофот; **2.** *ба истилоҳи аҳли девон* (дафтардорӣ) сурати алифест, ки ба сари ададҳои муқоиса карда ва дуруст ёфташуда кашида мешудааст.

... Ва саҳифаи ҷарида ... аз ҷадовили ашки дамодам ба маддоти мувaддат музайян аст ва ба ҷоизаи меҳру вафо ва сидқу сафо мубайян ва мусаҳҳаҳ аст. *Восифӣ*

**ҶОИЛ** *а* جاعل созанда, ба вуҷуд оваранда.

**ҶОИЛУЗЗУЛМОТ** *а.* جاعل‌الظلمات созандаи торикӣ, ба вуҷуд орандаи торикӣ.

Саводи зулфи сиёҳи ту ҷонлуззулмот,
Баёзи рӯи чу моҳи ту фолиқуласбоҳ. *Ҳофиз*

**ҶОИР** *а.* جائر ҷаврkунанда, ситамгор.

Шаб ҳаст ҷонгазою қамар ҳаст ҷонфазой,
Як хасми одил асту яке хасми ҷоир аст. *Муиззӣ*

**ҶОЙ** جای *ниг.* **ҷо(й).**

**ҶОЙГАҲ** جایگه *ниг.* **ҷойгоҳ.**

**ҶОЙГИР** جایگیر ҷойгиранда, маконгиранда, муқим.

Он кӣ маъдум шавад, макон набувад ва он кӣ маъдум шавад, андозаи ҷисм ҷойгир набувад.
*Ибни Сино*

Нишастангаҳе созамаш з-ин сарир,
Ки бошад бар ӯ ҷовидон ҷойгир. *Низомӣ*

**ҶОЙГОҲ||ҶОЙГАҲ** جایگاه||جایگه **1.** мавзеъ, маҳал.

В-аз он ҷойгаҳ низ лашкар биронд,
Биёмад ба Суғду ду ҳафта бимонд. *Фирдавсӣ*

Аҳли он мавзеъ бар Иброҳим ситам карданд, Иброҳим аз он ҷойгоҳ бирафт. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**2.** ҷой, макон, нишемангоҳ.

Аз баландӣ пойгоҳи давлатат фавқулфалак,
В-аз нижандӣ ҷойгоҳи душманат таҳтуттуроб.
*Анварӣ*

**3.** бошишгоҳ, маҳалли зисту зиндагӣ.

Палангонро ба кӯҳистон паноҳ аст,
Наҳангонро ба дарьё ҷойгоҳ аст. *Низомӣ*

**4.** дараҷа, поя.

Донӣ, ки адовату асабият миёни эшон то ба кадом ҷойгоҳ аст? *«Таърихи Байҳақӣ»*

**5.** мартаба, рутба.

[Музаффариддин] ҷавоб дод, ки ... агар подшоҳ афв фармояд ва ҷойгоҳи падар ба ман арзонӣ фармояд, ӯ донад. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶОМ** جام қадаҳ, пиёлаи майхӯрӣ.

Саранҷом гуфтанд, к-ин кай бувад:
Ба ҷоме, ки заҳр оганӣ, май бувад. *Фирдавсӣ*

Соқиёни симинсоқ шароби ноби мураввақро дар ҷоми мурассаъ рехта буданд. *Восифӣ*

◇ **ҷоми алвидоъ** ҷоми вопасин, ҷоме, ки дар вақти видоъ менӯшанд.

Фалак умрест ҷоми алвидоъ оварда дар гардиш,
Зи ҳар ҷониб ба гӯшам бонги нӯшонӯш меояд.
*Саидо*

**ҷоми гетинамо(й)** (*ё* **Кайхисрав, ҷаҳонбин, ҷаҳоннамой**) *ниг.* **ҷоми Ҷам.**

Ҳар субҳ дар ҳавои дарат мекунад сабӯҳ
Ҷамшеди тахти чарх ба ҷоми ҷаҳоннамой. *Ҳофиз*

**ҷоми даҳмарда** *киноя аз* ҷоми калон.

Таваққуф макун, ратли пуркарда деҳ,
Ба дарьёкашон ҷоми даҳмарда деҳ. *Низомӣ*

**ҷоми Искандар** ҷоми афсонавӣ, ки гӯё тамоми дуньё дар он намоён мешудааст; ҷоми ҷаҳоннамо.

Хаёли оби Хизир басту ҷоми Искандар,
Ба ҷуръанӯшии султон Абулфаворис шуд. *Ҳофиз*

**ҷоми ишрат** (*ё* **сафо, тараб**) ҷоми хушдилӣ, ҷоми шодӣ ва хуррамӣ.

Пеш аз ин гар ҷоми ишрат доштам, ҳоло чӣ суд,
Аз фалак даври дигар хоҳам, ки он даврон гузашт.
*Ҳилолӣ*

Пур кун он ҷоми сафоро, соқиё, бори дигар,
Нест андар дину дуньё ҷуз туам ёри дигар.
*Шамси Табрезӣ*

Гуфтам, ки басе ҷоми тараб хӯрдӣ аз ин беш?
Гуфто, ки шифо дар қадаҳи бозпасин буд. *Ҳофиз*

**ҷоми Кайхисрав** *ниг.* **ҷоми гетинамо(й); ҷоми мураввақ** ҷоми пур аз шароби соф.

Вақте ки тулӯи субҳи азрақ бошад,
Бояд, ки ба каф ҷоми мураввақ бошад. *Хайём*

**ҷоми сафо (ё тараб)** *ниг.* **ҷоми ишрат; ҷоми якманӣ** қадаҳи калони май, ки як ман (900 г) вазн дорад.

Субҳ асту жола мечакад аз абри баҳманӣ,
Барги сабӯҳ созу бизан ҷоми якманӣ. *Ҳофиз*

**ҷоми ҳилолӣ** ҷоми ҳилолшакл, ҷоми хамида.

Зи дил ба ҷоми ҳилолӣ ҳазор решаи ғам,
Ки сайқал оинаро мекунад зи ҷавҳар соф. *Соиб*

**ҷоми Ҷам** пиёлаи афсонавии Ҷамшед, ки гӯё аз дaруни он тамоми ҷаҳон менамудааст; *киноя аз* ҷоми май.

Оинаи Сикандар ҷоми Ҷам аст, бингар,
То бар ту арза дорад аҳволи мулки Доро. *Ҳофиз*

**ҷоми ҷаҳонбин (ё ҷаҳоннамой)** *ниг.* **ҷоми гетинамо(й); ҷом гардонидан** давр занондани қадаҳи май, ба навбат май нӯшонидан.

Ба тарҷеи савӯм боз о, мушарраф кун дили моро,
Бигардон ҷоми соҳборо, яке кун ҷумла дилҳоро.
*Шамси Табрезӣ*

**ҷом задан** май нӯшидан.

Май чу аз хум ба сабӯ рафту гул андохт ниқоб,
Фурсати айш нигаҳ дору бизан ҷоме чанд. *Ҳофиз*

**ҷом паймудан** қадаҳ пур кардан, қадаҳ гардонидан.

Набиз ору ромишгаронро бихон,
Бипаймой ҷому биёрой хон! *Фирдавсӣ*

**ҷоми ишрат хӯрдан** айшу ишрат кардан, хурсандӣ кардан.

Дар чунин мавсим, ки вақти ҷоми ишрат хӯрдан аст,
Зӯҳд варзидан далели умр зоеъ кардан аст.
*Исмат*

**ҷоми май шумурдан** *киноя аз* пай дар пай нӯшидани май.

Ҳамон беҳ, ки мо ҷоми май бишмурем,
Ба ин чархи номеҳрубон нангарем. *Фирдавсӣ*

**ҷом бар (тораки) сар кашидан** *киноя аз* якбора дам кашидани шароб, ки дар қадаҳ чизе боқӣ намонад.

Ошиқо, гар буд хоҳӣ дар сафи майхорагон,
Ҷоми май бар тораки сар ройгон бояд кашид.
*Муиззӣ*

Чу офтоб бикаш ҷоми оташин бар сар,
Ки аз хумор изори ту ранги маҳ дорад. *Соиб*

**ҶОМА I** جامه **1.** либос, пӯшок.

Дар қиморхона дид, ки нишаста буд ва ҷомаҳо дарбохта ва ур монда. *Авфӣ*

Ҳар кас аз қассоми фитрат қисмати худ ёфтанд:
Зӯҳдварзон ҷомаи солусу Ҷомӣ ҷомро. *Ҷомӣ*

**ҷомаи салтанат** либоси расмии подшоҳон; **ҷомаи сурат** ҷомаи суратноки бофта ё нақшдор.

Зи либоси тан бурун о ба гаҳи ниёз кардан,
Ки ба ҷомаҳои сурат натавон намоз кардан. *Соиб*

**ҷомаи хилъат** либоси фохир.

Аз паи корат офаридастанд,
Ҷомаи хилъатат буридастанд. *Саноӣ*

**2.** *рахти густурданӣ; ҷойпӯш;* пӯшиш, рӯкаш.

Ҷомаи Каъбаро, ки мебӯсанд,
Ӯ на аз кирми пилла номӣ шуд. *Саъдӣ*

Тахте ороста ба фаршҳо ва алвони ҷомаҳо.
*«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**3.** либоси ғафси пахтанок, ки аз рӯй мепӯшанд.

Ҳазрати устоз ба муносабати хунукии ҳаво ҳар қадар либосе, ки дар бисоти худ доштанд, пӯшидаанд, масалан, ҷомаи кимхоб аз тахт, ҷомаи чити кӯҳна аз рӯи он ва ҳоказо. *Садри Зиё*

◇ **ҷомаи гул (ё садбарг)** *киноя аз* барги сабзи атрофи гул.

Ҷомаи гул пора шуда бар танаш,
Ғунча гиреҳ барзада дар доманаш.
*Хисрави Деҳлавӣ*

Бод ҳарифи гулу густох аз ӯ,
Ҷомаи садбарг ба сад шох аз ӯ. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҷома дар дандон** *киноя аз* шитобон, саросемавор (гурехтан).

Ғам гурезад агар, шавад хандон,
Ба таги пой ҷома дар дандон. *Саноӣ*

**ҷома даридан** бетоқатӣ кардан, фиғону фарьёд намудан.

Хоки поят ба сару дида кашидем, бас аст,
Чун гул аз дасти ғамат ҷома даридем, бас аст.
*Сайидо*

**ҷома сиёҳ кардан** либоси сиёҳ пӯшидан; *киноя аз* мотам гирифтан.

Фарзандони Шарафуддини Абдурраҳмон ... рафта ҷома сиёҳ карда, бар дари боргоҳи салтанатпаноҳ дод хостанд, ки ... падари эшонро ... фармудааст куштан. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҷома чок задан** фиғону фарьёд кардан; **ҷомаи ҷон чок задан** худро ба ҳалокат расонидан.

Чанд чун гул зи ғамат ҷомаи ҷон чок занам,
Чанд оташ ба саропардаи афлок занам. *Сайидо*

**ҷома қабо кардан** *киноя аз* фош кардани сир.

Саъдӣ ҳазор ҷома ба рӯзе қабо кунад,
Як меҳрбонӣ аз ту ба соле наёфта. *Саъдӣ*

**ҷомаи нав буридан** аз сари нав хушҳол шудан, аз сари нав сӯҳбати шодиовар кардан.

Ба хилват ҷома аз ғам медаридам,
Ба сӯҳбат ҷомаи нав мебуридам. *Низомӣ*

**ҷома дар нил гирифтан** ҷома кабуд кардан; *киноя аз* либоси мотам пӯшидан.

Қадди бунафша чун сари зулфи бутон шикаста шуд,
Сарви пиёда ҷома дар нил зи ранҷи он гирифт.
*Бадри Ҷоҷӣ*

**ҷома дар хун задан** *киноя аз* миён бастан ба кори бузурги хавфнок.

Чун бад-ин шуғл ҷома дар хун зад,
Теғ бардошт, хайма берун зад. *Низомӣ*

**ҶОМА II** جامه ҷом, қадаҳ; кӯза, кӯзаи шароб.

... Ки чун зи ҷома ба ҷом-андарун фурӯ резӣ,
Ба ваҳми рӯза бад-ӯ бишканад дили абдол.
*«Луғати фурс»*

**ҶОМАГИХОР** جامگی‌خوار маошгиранда; *маҷ.* хизматгор.

... Ки эй ҷомагихори тадбири ман,
Зи ҷоми сухан ҷошнигири ман. *Низомӣ*

**ЧОМАГӢ** جامگی либоспулӣ, пули либос; *маҷ.* маош, ротиба, мавоҷиб.

Қ-ин Аёзи ту надорад сӣ хирад,
Ҷомагии сӣ амир ӯ чун барад? *Румӣ*

**ҶОМАДОН** جامه‌دان як навъ сандуқи либос, чамадон.

Ҷомадони ӯро бихостанд ва номаҳову ҷомаҳо аз он ҷо берун оварданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶОМАХОБ** جامه‌خواب ҷогаҳ, бистари хоб.

Сабоҳ, ки аз ҷомахоб бархост, ҳакимтарин абнои замони худ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳазрати эшон чун ин мешуниданд, бетаваққуф худро ба ҷомахоб афканда, дар нолиш медаромаданд. *Садри Зиё*

**ҶОМАХОНА** جامه‌خانه анбори ҷомаҳо ва либосҳои дӯхтаю нодӯхта.

Пашминапӯш хирқаи солус то насӯхт,
Аз ҷомахонаи карамат хилъате наёфт.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҶОМЕУЛФАЗОИЛ** *а.* جامع الفضائل ҷамъкунандаи фазилатҳо; соҳиби чандин фазилат; **ҷомеулфазоил в-ал-камол(а)** як ҷо гирд оварандаи фазилатҳо ва камолот, он кӣ соҳиби фазилату камолот аст.

Қасам ёд карданд, ки имрӯз мисли ин шахси ҷомеулфазоил в-ал-камол дар тамоми рубъи маскун нест. *Восифӣ*

**ҶОМЕЪ** *а.* جامع **1.** ҷамъкунанда, фароҳамоваранда; якҷоякунанда.

Он ҳазрат [Довуд] ҷомеъ буда миёни рисолату нёлат. *«Равзат-ус-сафо»*

**2.** он кӣ соҳиби илмҳои гуногун аст.

Афлокӣ ба муқтазои дунпарвариҳои замон ба эътиқоди амир марди олиму ҷомеъ ва мӯҳтарам ба ҳисоб мерафт. *Садри Зиё*

**3.** масҷиди калон.

Бар болини турбати Яҳъён пайғамбар ... мӯътакиф будам дар ҷомеи Димишқ. *Саъдӣ*

**ҶОМҒӮЛ** جامغول ҳаромзода, нопок.

Ҳамчунон к-он ҷомғӯли ҳиладон
Гуфт: Меҷӯям касе аз мириён. *Румӣ*

**ҶОН I** جان **1.** рӯҳ, равон, чизи мавҳуме, ки ба ақидаи пешинагон гӯё дар бадан буда, инсону ҳайвон бо он зиндааст ва ҳар гоҳ ки аз тан барояд, зиндагии он одам ё ҳайвон ба охир мерасад; *маҷ.* зиндагӣ, ҳаёт.

Зинда шуд ҷони пажмуридаи ӯ,
Шод шуд он чароғи дидаи ӯ. *Низомӣ*

Ба дил меҳри ту дорад Туғрал аз ағёр пинҳонӣ,
Биё сӯям, алифосо миёни ҷон диҳам ҷоят. *Туғрал*

**2.** *киноя аз* қуввату дармон, қувваю мадор.

Ҳазрати эшон то ҷон доштанд, дод мегуфтанд, худдомро як ба як овоз медоданд. *Садри Зиё*

**3.** *киноя аз* маҳбуб, маъшуқа (дар хитоб ва муроҷиат).

Агар бахшуд хоҳӣ ҳаргиз, эй ҷон,
Бар ин дил, ҷон бахшоиш кунун аст. *Анварӣ*

Чӣ қиёмат аст, ҷоно, ки ба ошиқон намудӣ,
Дилу ҷон фидои рӯят, бинамо изор моро! *Ҳофиз*

**ҷони ширин** ҷони азиз.

Ҳамебуд бо сӯги модар диҷам,
Ҳамекард бо ҷони ширин ситам. *Фирдавсӣ*

Чӣ донӣ зи ҳоли ман, эй ҷони ширин,
Ки ту шарбати ҳаҷр камтар чашидӣ.
*Камоли Хуҷандӣ*

**ҷони падар!** ибораи иззату эҳтиром, ки аз тарафи одамони калон нисбат ба хурдон гуфта мешавад; **4.** *киноя аз* шароб.

Ҳар ҷон, ки зи хум ситад қинина,
Дар ботина ҷонканон фурӯ рехт. *Хоқонӣ*

◇ **ҷони муқаддас** ҷони пок, ҷони киромӣ ва азиз.

Ман кистам, ки баҳри ту ҷонро фидо кунам,
Эй сад ҳазор ҷони муқаддас фидои ту. *Ҳилолӣ*

**ҷони сангин** ҷони тоқатовар.

Ҳар шаб маро барояд нола зи ҷони сангин,
Чун нолае, ки шабҳо аз осиё барояд.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ба ҷон** аз самими қалб, бо саъю кӯшиши тамом.

Дарахти зақум ар ба ҷон парварӣ,
Мапиндор ҳаргиз, к-аз ӯ беҳ хӯрӣ. *Саъдӣ*

**баромадани ҷони** *касе* мурдани касе.

На чандон бихӯр, к-аз даҳонат барояд,
На чандон, ки аз заъф ҷонат барояд. *Саъдӣ*

**ҷон бурдан** саломат мондан, саломат халос шудан; наҷот ёфтан.

Ба қавли дурӯғе, ки султон бимурд,
Намурдию бечорае ҷон бибурд. *Саъдӣ*

Ҳофиз, ин хирқа бияндоз, магар ҷон бибарӣ,
Қ-оташ аз хирқаи солусу кароmat бархост. *Ҳофиз*

**ҷон гирифтан** фараҳманд ва шоду хуррам гардидан.

Аз висоли моҳи Миср охир Зулайхо ҷон гирифт,
Дасти худ бӯсид, ҳар кас домани покон гирифт.
*Соиб*

**ҷон дарбохтан** ҷон фидо кардан, худро қурбон намудан.

Аз ин пас чӣ гӯяндам аҳли шинохт,
Ки нақши рухат дид, ҷон дарбибохт. *Хоҷу*

**ҷон додан** мурдан.

Муяссар нашуд дидани рӯи нон,
Басе халқ нон гуфта доданд ҷон. *Сайидо*

**ҷон доштан** зинда будан.

Баҳри қатли ман задӣ теғу фиғон дорам ҳанӯз,
Бар сари ман соате биншин, ки ҷон дорам ҳанӯз.
*Сайидо*

**ҷон кандан** а) дар ҳолати назъ будан, дар талвосаи дами марг будан.

Шарбати ҳиҷрон чашидам, фикри ҷон кандан чӣ суд?
Чун умеди зист бошад заҳри қотил хӯрдаро! *Ҷомӣ*

б) азобу машаққат кашидан.

Кимиёгар солҳо баҳри ғино
Қанд ҷону ҷуз ано ҳосил накард. *Ҷомӣ*

**ҷон костан** ҷон коҳондан, худро азобу машаққат додан.

На аз хурдадонист ҷон костан
Ба он ганҷу моли ҷаҳон хостан. *Ҷомӣ*

**ҷон парвардан** осоишта будан, роҳат кардан.

Бе маломат ишқ — ҷон парвардан аст,
Чун маломат ёр шуд, хун хӯрдан аст. *Ҷомӣ*

**ҷон фишондан** ҷон фидо кардан, ҷон қурбон кардан.

Бад-ин мужда гар ҷон фишонам равост,
Ки ин мужда осоиши ҷони мост. *Фирдавсӣ*

**ҷон харошидан** ҷонро азоб додан, ҷонро дар шиканҷа гузоштан.

Рӯйхандону афвгустар бош,
Ба хурӯшу ба кина ҷон махарош. *Саноӣ*

**ҷон аз каф гузоштан** ҷон таслим кардан, ҷон дареғ надоштан.

Қасди ҷон кардӣ, ки яъне даст кӯтаҳ кун зи ман,
Ҷон зи каф бигзораму аз даст нагзорам туро. *Ҳилолӣ*

**ҷон аз каф додан** ҷон додан, ҷон аз даст додан.

Гирифтастам ба ҷон домони васлат,
Ниҳам ҷон аз кафу домонт надҳам. *Маҳмуди Варроқ*

**ҷон аз тан афшурдан** мурдан, вафот кардан, ҷон додан.

Лайлӣ ба нишоти рӯи ҷонон
Наздик шуд аз тан афшурад ҷон. *Шоҳин*

**ҷон ба лаб омадан (ё расидан)** а) *киноя аз* наздик шудан ба мурдан.

Бас гурсина хуфту кас надонист, ки кист,
Бас ҷон ба лаб омад, ки бар ӯ кас нагирист. *Саъдӣ*

Дар орзуи як суханам ҷон ба лаб расид,
Ҷонон, туро кӣ гуфт, ки бо мо сухан макун? *Ҳилолӣ*

б) сахт ба танг омадан; **ҷон ба миён ниҳодан** *киноя аз* дареғ надоштани ҷон, ниҳояти муҳаббату самимият.

Ин чӣ бахт аст, ки бо ҳар кӣ ниҳам ҷон ба миён,
Хасми ҷонам шавад, ар Исии Марьям бошад. *Камоли Исмоил*

**аз ҷон баромадани наъра** сахт фарьёд кардан, сахт фиғон баровардан.

Гаҳе ки аз ғазаб ба замин рахнаҳо канам,
Аз ҷони санг наъра бароянд, ки: Алъамон! *Сайидо*

**аз ҷон бурдан** куштан, ҳалок кардан.

Тамошояш барад аз ҷон гадоро,
Таманнояш кунад соф иштиҳоро. *Сайидо*

**аз ҷон гузаштани дард** ниҳояти шиддат гирифтани дард, бисьёр сахт шудани дард.

Бибӣ-қозӣ бар сари эшон расид, ба зарбу лат кашид, дард аз ҷонашон гузашт, ночор роҳи фирор пеш гирифтанд. *Садри Зиё*

**ба ҷон будан (ё шудан)** *аз чизе* ба ҳолати танг омадан, тангдил шудан, зиқ шудан, безор шудан аз чизе.

Он ки аз дарди дили худ ба фиғон аст, манам,
В-он ки аз зиндагии хеш ба ҷон аст, манам. *Ҳилолӣ*

**ба ҷон омадан (ё расидан)** ба ҳолати танг омадан, зиқ, безор ва дилгир шудан.

Қорам зи ғамат ба ҷон расидаст,
Фарьёд бар осмон расидаст. *Анварӣ*

Аҷаб дар он, ки ғуроб аз муҷоварати тӯтӣ ҳам ба ҷон омада буд ва малӯл шуда. *Саъдӣ*

**ба ҷон пазируфтан** аз дилу ҷон қабул кардан, бо самимият қабул намудан, мақбул доштан.

Кунун гар меҳр хоҳад ёру гар кин,
Пазируфтам ба ҷон хоҳ ону хоҳ ин. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ба ҷон растан** халос шудан, наҷот ёфтан.

Ҳар он кас, к-аз эшон ба ҷон растаанд,
Ба кӯҳи Ҳамовон ҷигархастаанд. *Фирдавсӣ*

**ба ҷон шудан** безор гаштан; ба ҷон расидан.

Аҷал тафаккуди ҳолам намекунад, варна
Ҳазор бор аз ин зиндагӣ ба ҷон шудаам. *Шоҳин*

**дил аз ҷон бардоштан** навмед шудан, маъюс шудан.

Ба рӯзи маърака эмин машав зи хасми заиф,
Ки мағзи шер барорад, чу дил зи ҷон бардошт. *Саъдӣ*

**ҶОН II ||ҶОНН** *а.* جان *ҷ.* **ҷин(н).**

Ҷамъе аз малоика буданд, ки эшонро ҷон гуфтандӣ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

Хиффати ҷон ва линати мор дар вай ҷамъ буд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶОНАДОР** جاندار *ниг.* **ҷондор** II.

**ҶОНАФЗО(Й)** جان‌افزا(ى) рӯҳафзо, зиндагибахш.

Он чӣ Искандар талаб карду надодаш рӯзгор,
Ҷуръае буд аз зулоли ҷоми ҷонафзои ту. *Ҳофиз*

**ҶОНБАР** جانبر ҷонрабо; кушанда; *маҷ.* мафтункунанда.

Ду ҳорути ту гардидааст ҷонбар,
Ду ёқути ту шуд ҷонпарвар имрӯз. *Анварӣ*

**ҶОНБАХШ** جانبخش **1.** зиндагибахш, ҳаётбахш; рӯҳбахш; *киноя аз* роҳатбахш.

Хисраво, пиронасар Ҳофиз ҷавонӣ мекунад
Бар умеди афви ҷонбахши гунаҳфарсои ту. *Ҳофиз*

Чашми шӯхаш мекашад теғи ҷафо,
Лаъли ҷонбахшаш ҳимоят мекунад. *Ҷомӣ*

**2.** *д.* яке аз сифатҳои худо; ◇ **ҷон ба ҷонбахш додан** вафот кардан, мурдан.

Чу Алп-Арслон ҷон ба ҷонбахш дод,
Писар тоҷи шоҳӣ ба сар барниҳод. *Саъдӣ*

**ҶОНБИН** جان‌بين бинандаи ҷон, бинандаи дил; ботинбин, дақиқбин, нозукбин.

Дидани рӯи туро дидаи ҷонбин бояд,
В-ин куҷо мартабаи чашми ҷаҳонбини ман аст. *Ҳофиз*

**ҶОНБОЗӢ** جانبازى ҷон фидо кардан, ҷон қурбон намудан, ҷон дареғ надоштан, ҷон дар хатар андохтан.

Ҷумла гуфтандаш, ки ҷонбозӣ кунем,
Фаҳм гирд орему анбозӣ кунем. *Румӣ*

**ҶОНВАР** جانور **1.** ҷондор, зинда (оид ба инсон ва ҳайвон).

Ҳамоно намондаст як ҷонвар,
Ки бар ҷанги мо барнабаста камар. *Фирдавсӣ*

Шигифт ин нашуд, к-оби ҳайвон гуҳар
Кунад моҳии мурдаро ҷонвар. *Низомӣ*

**2.** ҳайвон ва паранда.

Даду доми ҳар ҷонвар, к-аш бидид,
Зи гетӣ ба наздики ӯ орамид. *Фирдавсӣ*

Эшон қафаси он ҷонварро дар беруни хона ҷо доданд. *Садри Зиё*

◇ **моҳи ҷонвар** *киноя аз* моҳрӯ, маҳбубаи моҳрӯ.

Сарв асту бут нигори ман он моҳи ҷонвар,
Ар сарв сангдил буваду бут ҳарирбар. *Унсурӣ*

**ҶОНВАРДОР** جانوردار шикорчӣ, сайёд.

Шоҳ бифармуд, то ҷонвардорро ҳозир оварданд. *«Хористон»*

**ҶОНГАЗО(Й)** جان‌گزا(ی) **1.** осебрасонандаи ҷон, ҷонкоҳ.

Хасмат андар таназзуле бодо,
Ки халалҳои ҷонгазой орад. *Анварӣ*

**2.** кушанда.

Ҷонгазой аст он яке гавҳар, ки андар теғи туст,
Ҷонфазой аст ин дигар гавҳар, ки андар соғар аст. *Муиззӣ*

**ҶОНГУДОЗ** جانگداز обкунандаи ҷон; *киноя аз* азобу шиканҷадиҳандаи рӯҳ.

Аз шарҳи сӯзу дарди ман, эй ҷон, гудохтӣ,
Пеши кӣ гӯям ин алами ҷонгудозро. *Ҷомӣ*

**ҶОНГУСИЛ** جان‌گسل ҷонкан, талафкунандаи зиндагӣ.

В-аз тобу банди зулфи диловези ҷонгусил
Ҷон дар ҳазор банду дил андар ҳазор тоб. *Анварӣ*

**ҶОНДАРОЗӢ** جان‌درازی умрдарозӣ.

Ҷондарозии ту бодо, ки яқин медонам,
Дар камон новаки мижгони ту бе чизе нест. *Ҳофиз*

**ҶОНДОР I** جاندار он чӣ ҷон дорад, зинда.

**ҶОНДОР II** ‖**ҶОНАДОР** جاندار силоҳдор, яроқдор; нигаҳбон, посбон.

Имшаб ҷондорон ҳозир набуданд, ман ба ҷиҳати хизмат то рӯз бедор будам. *Авфӣ*

**ҶОНДОРУ** جاندارو **1.** нӯшдору, подзаҳр, доруи зидди заҳр, тарьёк; **2.** *маҷ.* май, шароб.

Боди сабо зи аҳди сибо ёд медиҳад,
Ҷондоруе, ки ғам бибарад, дардеҳ, эй субай. *Ҳофиз*

**ҶОНИБ** *а.* جانب **1.** тараф, сӯй, самт.

Мардумон аз ҳар ҷониб ҷамъ омаданд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Эй нигоҳат асари нашъаи сад ҷоми шароб,
Назари марҳамате ҷониби риндони хароб! *Савдо*

**ин ҷониб** а) ин тараф, ин сӯ; б) камина.

Чизе дар роҳ аз касе афтода, ба воситаи шахсе ба ин ҷониб расид, ба шумо фиристодам, соҳибашро ёфта, супурда дуо гиред. *Садри Зиё*

**2.** ҷиҳат, яке аз чор ҷиҳати дуньё (шарқ, ғарб, шимол, ҷануб).

Қозӣ дарьёфт, ки ҳол чист, гуфт: Аз кадом ҷониб [офтоб] баромад? Султонро аҷаб омад, гуфт: Аз ҷониби машриқ, чунон ки маъҳуд аст. *Саъдӣ*

**3.** *маҷ.* ҳурмат, эҳтиром, киромӣ доштан.

Аҳмад ... бо шайх Абдурраҳмон ҷонибе азим дошт, чунон ки ӯро бобо хондӣ. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Аз рақибон мекунад паҳлу тиҳӣ,
Ҷониби моро риоят мекунад. *Ҷомӣ*

**ҶОНИБАЙН** *а.* جانبین ду ҷониб, ду тараф.

[Муғулҳо] перомуни лашкар деворе ва хандақе дигар ... кашиданд, то лашкар дар миёна салим монад ва аз ҷонибайн тараддуд натавонанд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Суханони баланд аз ҷонибайн гуфта мешавад. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶОНКОҲ** جان‌کاه коҳандаи ҷон, камкунандаи умр; азобдиҳанда.

Рафт бар бод чу коҳ аз ғами ту умри азиз,
Рӯй бинмо, ки фироқи ту қавӣ ҷонкоҳ аст. *Ҷомӣ*

Намедонад чӣ ҳол аст ин, ба фармонат шавад, Шавкат,
Ки дилҳоро ба фарьёд оварад, фарьёди ҷонкоҳ аст. *Шавкат*

**ҶОНН** *а.* جان *ниг.* ҷон II.

**ҶОНОН** جانان маҳбуба, маъшуқа; шоҳид.

На рӯзе ба бечорагӣ ҷон диҳӣ,
Пас он беҳ, ки дар пои ҷонон ниҳӣ. *Саъдӣ*

Маро дар манзили ҷонон чӣ амни айш, чун ҳар дам
Ҷарас фарьёд медорад, ки барбандед маҳмилҳо! *Ҳофиз*

**ҶОНОНА** جانانه маҳбуба, маъшуқа.

Ҷавон дид ҷононаро дар итоб,
Бигуфто ба посух ба чашми пуроб ... *Савдо*

**ҶОНОФАРИН** جان‌آفرین *д.* яке аз сифатҳои худо; ҷонбахш, ҳаётбахш.

Падар баъд аз он рӯзгоре шумурд,
Ба ҷонофарин ҷони ширин супурд. *Саъдӣ*

**ҶОНОҶОН** جاناجان: **ҷанги ҷоноҷон** ҷанге, ки дар он ҷонро дареғ намедоранд, ҷанги фидокорона.

[Мисриён ва муғулҳо] аз бомдод то ними рӯз ҷанги ҷоноҷон карданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶОНПАНОҲ** جان‌پناه ҷонпарвар, ҷонбахш; *киноя аз* роҳатту ҳаловатдиҳанда.

Ниҳода зи ширин лаби ҷонпаноҳ
Намакдоне аз қанд бар қурси моҳ. *Хоҷу*

**ҶОНПАРВАР** جان‌پرور ҷонбахш, рӯҳафзо; *киноя аз* роҳатбахш, ҳаловатдеҳ.

Аё боди ҷонпарвари мушкбӯй,
Бар он ҳазрат ар роҳ ёбӣ, бигӯй! *Хоҷу*

Бар лаби ҷонпарвари хубон намебинам намақ,
Рӯзгоре шуд, асар аз оби ҳайвон бурдаанд. *Сайидо*

**ҶОНСЕР** جان‌سیر он кӣ аз ҷони худ сер шудааст, он кӣ аз ҷон безор шудааст, азобдида.

Чун намурд аз накс он ҷонсер мард,
Аз фироқи марг бар худ гирья кард. *Румӣ*

**ҶОНСИПӮЗ** جان‌سپوز садди рамақ, нигоҳдорандан ҷон, аз мурдан нигоҳдоранда.

Хӯриш додшон андаке ҷонсипӯз,
Бад-он то гузоранд рӯзӣ ба рӯз. *Фирдавсӣ*

**ҶОНСИТОН** جان‌ستان кушанда, қаттол, бераҳм.

Бигуфт ину баркард кӯҳи гарон
Ба ҷанг-андарун найзаи ҷонситон. *Фирдавсӣ*

Чу ояд зи пай душмани ҷонситон,
Бибандад аҷал пои марди давон. *Саъдӣ*

**ҶОНСИТОНӢ** جانستانی ҷонгирӣ, ҷон гирифтан, миронидан.

Вазифаи ҷонсупорӣ, балки ҷонситонӣ дар миён овард. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶОНСУПОР** جانسپار он кӣ дар роҳе ба фидо кардани ҷонаш тайёр аст; фидокор.

Дар обу ранги рухсораш чӣ ҷон додему хун хӯрдем,
Чу нақшаш даст дод, аввал рақам бар ҷонсупорон зад. *Ҳофиз*

Мисли ту хизматгори вафодори ҷонсупор ҳаргиз мавҷуд намешавад. *Садри Зиё*

**ҶОНСУПОРӢ** جانسپاری ҷон фидо кардан, мурдан; *маҷ.* фидокорӣ.

Убайд, ар сари ишқ дорӣ, биё,
Дар ин роҳ ҷуз ҷонсупорӣ макун. *Убайди Зоконӣ*

**ҶОНСӮЗ** جانسوز 1. сӯзонандаи ҷон; азобдиҳанда; **чашми ҷонсӯз** чашми тез, чашми муассир, чашме, ки дилро об мекунад.

Эй хуш он ки ҳамчун гул дар канори ман бошӣ,
Бо нигоҳи ҷонсӯзат ваҷҳи комронихост. *Соиб*

2. пурсӯз, аламнок; **нолаи ҷонсӯз** нолаи пуралам, нолаи пурсӯзу гудоз.

Пероҳани оғушта ба хуни ҷигар овард гул дар назари хор,
Булбул ба чаман нолаи ҷонсӯз даровард аз синаи афгор. *Сайидо*

**ҶОНФАЗО** جانفزا ҷонафзо, фараҳбахш, роҳатбахш.

... Қ-эй нӯши ҷонфазои ту чун неъмати ҳаёт
В-эй васли дилрабои ту чун давлати шабоб. *Анварӣ*

**ҶОНФАЗОЯНДА** جانفزاینده ҷонафзо, рӯҳафзо, зиндагибахш, роҳатбахш.

Шарбати хушгувор имрӯзат
Ҷонфазояндаву гуворо бод! *Анварӣ*

**ҶОНФАЗОӢ** جانفزائی ҷонафзоӣ, рӯҳафзоӣ, рӯҳбахшӣ, рӯҳпарварӣ, роҳатбахшӣ.

Қилки ту хуш нависад дар шаъни ёру ағьёр
Таъвизи ҷонфазоӣ, афсуни умркоҳӣ. *Ҳофиз*

**ҶОНФАРСО(Й)** جانفرسا(ی) ҳалокатовар.

Ва агар дар аҷали мавъуд мӯҳлат бувад, шахс аз коми аждаҳо ва даҳони гирдоби ҷонфарсо раҳоӣ ёбад. *Аҳмади Дониш*

**ҶОНФИГОР** جانفگار афгор ва хастакунандаи ҷон, сахт азобдиҳанда.

Ё раб, чӣ балои ишқи ёр аст,
З-ӯ ақл ба дарди ҷонфигор аст. *Анварӣ*

**ҶОНФИШОН** جانفشان ҷонфидо, нисоркунандаи ҷон.

**ҶОНФИШОНӢ** جانفشانی ҷонфидоӣ, ҷон нисор кардан, қурбон шудан.

Захми корие хӯрдӣ, Соибо, тапидан чист?
Ёр бар сарат омад, вақти ҷонфишонихост! *Соиб*

Саре ниҳода ба хоки ниёз бо дили пурхун
Биё, ки дар қадами туст ҷонфишонии Савдо. *Савдо*

**ҶОНХОҲ** جانخواه 1. ниёзманди ҷон, хоҳони зиндагӣ; 2. чизе, ки онро аз дилу ҷон хоҳонанд.

Адли ӯ ҷонфазову ғамкоҳ аст,
Фазли ӯ ҳамчу умр ҷонхоҳ аст. *Саноӣ*

**ҶОНШИКОР||ҶОНШИКАР** جانشکار||جانشکر шикоркунандаи ҷон, ҷоншикан, ҷонситон, ҷонфарсо.

Он тир, ки ҷоншикори дилхост,
Бинмой, ки он камон кӣ дорад. *Шамси Табрезӣ*

Гар лаби лаъли дилбарам шакар аст,
Боз ҷазъаш уқоби ҷоншикар аст. *Анварӣ*

... Худро бе муҳобо ба корҳои мӯҳлик ва вартаҳои ҷоншикор андозанд. *Аҳмади Дониш*

**ҶОНШИКОФ** جانشکاف ҷоншикан; *маҷ.* ҳалокатовар.

Чун аз захми ин тири ҷоншикоф махлас ёбам, соҳибқ зиё ва ақор ва амлок шавам. *Аҳмади Дониш*

**ҶОНӢ I** جانی мансуб ба ҷон.

Дар азал ҳар к-ӯ ба файзи давлат арзонӣ бувад,
То абад ҷоми муродаш ҳамдами ҷонӣ бувад. *Ҳофиз*

**ҶОНӢ II** *а.* جانی ҷиноятқунанда, ҷиноятқор.

Ошуфтадил аз ҷаҳони ҷонӣ,
Осемасар аз сипеҳри ғосиб. *Анварӣ*

**ҶОНҚӢ** *м.* جانقی машварат.

Умаро дар ин навбат ҷонқӣ карда, бар қатли амир Халил иттифоқ намуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶОР** *а.* جار ҳамсоя.

**ҶОРИЯ I** *а.* جاریه 1. духтар; 2. канизак.

Абдуллоҳ ибни Аббос ҷорияе дошт, ки ба он хидмат мекард. *«Равзат-ус-сафо»*

Ҳазрати эшон бар сари ҷория чӯбе дар даст ҳозир шуданд. *Садри Зиё*

**ҶОРИЯ II** *а.* جاریه *муаннаси* **ҷорӣ**; **айни ҷория** чашмаи равон.

Сокини гулзору айни ҷория. *Румӣ*

**ҷорияи киштӣ** киштии равон.

Чун корвониён бар соҳили дарьё нузул фармуданд, ҷорияи киштӣ аз паи хидмати он рашки ғилмони биҳиштӣ бар рӯи об равон гардид. *Восифӣ*

**ҶОРИҲА** *а.* جارحه 1. ҷароҳатдор кунанда; 2. узви бадан ҳамчун дасту пой, забон ва ғ.; 3. ҳайвоноти дарранда; 4. мурғони дарранда; 5. аспи мода.

**ҶОРӢ** *а.* جاری равон, раванда, гузаранда, мурурқунанда; **оби ҷорӣ** оби равон, оби даргузар.

**ҶОРӮБ** جاروب асбоби рӯфтурӯб; **ҷорӯб кашидан** рӯфтан; ◇ **ҷорӯби заррин** *киноя аз* нур ва шиоъҳои офтоб.

Лек худ гирад ба каф ҷорӯби зарринро, кунад
Рӯфтурӯби ҷилвагоҳи хешро ҳар субҳгоҳ. *Восифӣ*

**ҶОСИЛИҚ** *ю.-а.* جاثلیق 1. пешвои рӯҳонии христианҳои католик, ки аз усқуф болотар меистад.

Ба Шероз кас фиристод ва ҳаким ҷосиликро аз Порс ба Бағдод овард. *Низомии Арӯзӣ*

Дар хотир доранд, ки ... Бағдодро мусаххар сохта, ҷосилиқе ба ҷои халифа бинишонанд. *«Равзат-ус-сафо»*

2. христиан, насронӣ.

Ба хастур гуфт он замон шаҳриёр,
Ки ин ҷомаи румӣ — гавҳарнигор
На оини пурмоя деҳқон бувад,
Ки ин ҷомаи ҷосиликон бувад. *Фирдавсӣ*

**ҶОСУС** *а.* جاسوس хабаргир, ҷустуҷӯкунанда ва хабардиҳандаи аҳвол; касе, ки барои хабар гирифтан аз сирри душман ба мамлакати дигаре фиристода шудааст, касе, ки сирри мамлакатро ба мамлакати дигаре хабар медиҳад.

Чун ба Омуй расӣ, сабр кунӣ ва ҷосусон бифиристӣ, то аз аҳволи Шарики хориҷӣ хабар диханд. *«Таърихи Наршахӣ»*

Манеҳ дар миён роз бо ҳар касе,
Ки ҷосус ҳамкоса дидам басе. *Саъдӣ*

**ҶОСУСӢ** جاسوسی хабар додан аз аҳволи мамлакате ба мамлакати дигаре, амали ҷосус.

Иттифоқан бар дари шаҳре ба тӯҳмати ҷосусӣ гирифтор омаданд, ҳар дуро ба хонае даркарданд ва ба гил баровარданд. *Саъдӣ*

**ҶОФИРОЙ** جافی‌رای ҷафоандеш, он кӣ фикру андешаи ҷабру зулм дорад.

Хос кардаш вазири ҷофирой,
Бо ҷафо ҳеҷ кас надорад рой. *Низомӣ*

**ҶОФӢ** *а.* جافی ҷафокор, ҷавркунанда.

Ин олам аст ҷофию в-аз ҷифа мавҷзан,
Саҳрои ҷон талаб, ки афин шуд ҳавои хок. *Хоқонӣ*

Рӯзгори ҷофӣ ӯро нагузошт, то бикуштандаш. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶОХШУК‖ҶОХСУК** جاخشوک‖جاخسوک доси ғалладаравӣ.

Эй хоҷа, гар бузургию ашғол не туро,
Баргир ҷохшуку бирав, медарав ҳашиш. *«Луғати фурс»*

**ҶОШДОН** جاشدان сандуқи нон, нонсандуқ, нондон.

Дар замӣ барчидамӣ то ҷошдон,
Хӯрдамӣ, ҳар-ч андар ӯ будӣ зи нон. *«Луғати фурс»*

**ҶОҲ** جاه **1.** мақом, мартаба, рутба; мақом ва мартабаи олӣ; **ҷоҳи ариз** мартаба, эътибор, рутба ва мақоми баланд.

Аз ҳунар номи баланду аз шараф ҷоҳи ариз,
Аз адаб лафзи бадеу аз хирад раъйи савоб ...
*Фаррухӣ*

**ҷоҳу мансаб** мақом ва рутбаи олӣ; *муқ.* **мансаб (мансабу ҷоҳ).**

Моро ба ҷоҳу мансаби кас эҳтиёҷ нест,
Камтар зи тоҷи шоҳ набошад кулоҳи мо. *Махфӣ*

2. бузургӣ; қадру шараф, шаъну шавкат; эътибор.

Боист уқалоро пеш андохтандӣ, то дар умури мулкӣ тадохул ёбанд ва соҳиби ҷоҳу эътибор бошанд. *Аҳмади Дониш*

**ҷоҳи фақр** ифтихор бо фақирии худ ва озод будан аз таалуқот ва ташвиши тавонгарӣ.

Ба ҷоҳи фақр тавонгарнамои ҳиммат бош,
Ки гарчи ҳеҷ надорӣ, бузург доранд ат.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶОҲДОР** جاه‌دار соҳиби ҷоҳ, соҳиби мартабаи олӣ, соҳиби қадру шараф ва шаъну шукӯҳ.

Сухан мар-сареро кунад ҷоҳдор,
Сареро кунад ҳам сухан ҷоҳдор. *Унсурӣ*

**ҶОҲИЛ** *а.* جاهل нодон; беилм.

*Агар ҷоҳиле ба забоноварӣ бар ҳакиме ғолиб* ояд, аҷаб нест, ки сангест, ки гавҳарро машиканад. *Саъдӣ*

**ҶОҲИЛИ(Й)ЯТ** *а.* جاهلیت *таър.* даврам пеш аз ислом дар ҷамъияти араб.

Ин ҳама шаҳр ба рӯзгори ҷоҳилият андар фармони паҳлавонон ва марзбонони Систон буданд. *«Таърихи Систон»*

Буте дидам аз оҷ дар Суманот
Мурассаъ чу дар ҷоҳилийят Манот. *Саъдӣ*

**ҶОҲИЛӢ** جاهلی нодонӣ.

Ҳар он кас, ки айбаш нагӯянд пеш,
Ҳунар донад аз ҷоҳилӣ айби хеш. *Саъдӣ*

**ҶУАЛ** *а.* جعل ганбуски сиёҳи пардор, ки дар хасу хошок ва саргин пайдо мешавад; ганбуски сиёҳ.

Бандам иморӣ бар ҳаюн, оям аз ин вайрон бурун,
Гирад ба вайрон-андарун кас ҷой харгиз чун ҷуал?
*Ломеӣ*

Тафи хур шабпаракро шӯъла гирад,
Ҷуал гар бӯи гул ёбад, бимирад.
*Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶУБН‖ҶУБУН** *а.* جبن тарсончакӣ, *камҷигарӣ, буздилӣ.*

Туро ҷубн ва баддилӣ боис бар татайюру таваққуф шуда: дил қавӣ дору матарс! *«Равзат-ус-сафо»*

Пеши мардон ба ҷубн тан додан
Нест камтар зи нанги зан додан. *Бедил*

**ҶУВОЗ** جواز ҳовани (ӯғури) ҷӯбин ё сангин, ки дар он сир (саримсоқ), шолӣ ва ғ. мекӯбанд; дастгоҳест, ки ба воситаи он аз кунҷид, зағир ва ғ. равған мекашанд.

Эй ба кӯполи гарон кӯфта пилонро пушт,
Чун гурунҷе, ки фурӯ кӯфта бошад ба ҷувоз.
*Фаррухӣ*

**ҶУВОЗРОН** جوازران ҷувозкаш, он кӣ бо ҷувоз равған мекашад ё дона мекӯбад.

Кунҷора дидай магар имшаб ба хоби хеш,
Ё гов гаштай ба хаёли ҷувозрон? *Сайидо*

**ҶУВОЛ** جوال **1.** халта ва ё тӯрбаи калон, ки аз канор хурдтар буда, дар он ғалла ва чизҳои дигар меандозанд.

Панҷ шутур хурмои тоза бор карданд ва ба наздики хотун бурданд, хотун ҷуволҳо бикушод. *«Таърихи Наршахӣ»*

Паймонаи гандум дар миёни ҷувол ва ғалла пинҳон карданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

2. *киноя аз* бадан.

Ҳам аз баҳри мардум, ҳам аз баҳри мол
Бикӯшем, то ҷон бувад дар ҷувол. *Низомӣ*

**ҶУВОЛАК** جوالک чуволча, тӯрба, халта, линга, шакархалта.

**ҶУВОЛАҚ** جوالق *шакли арабишудаи* **ҷуволак.**

Ҳулқум ҷуволаке чу соқи мӯзаст
В-он меъдаи кофираш чу хумми ғӯза аст.
*«Луғати фурс»*

**ҶУВОЛГӮША** جوال گوشه анбон, кӯлвор, халтае, ки дар он зоду роҳилаи сафар меандозанд, халтаи тӯшаандозӣ.

Ҳар яке дар ҷуволгӯшаи хеш
Карда асбоби роҳу тӯшаи хеш. *Низомӣ*

**ҶУВОН** جوان *ниг.* **ҷавон.**

**ҶУВОНАМАРГ** جوانه‌مرگ *ниг.* **ҷавонмарг.**

Бо он ки чун чароғи саҳар шуд ҷувонамарг,
Ҳам дер зист муддаии зудмири мо. *Камоли Хуҷандӣ*

**ҶУВОНБАХТ** جوانبخت *ниг.* **ҷавонбахт.**

**ҶУВОНДАВЛАТ** جواندولت *ниг.* **ҷавондавлат.**

**ҶУВОНМАРГ** جوانمرگ *ниг.* **ҷавонмарг.**

**ҶУВОНМАРД** جوانمرد *ниг.* **ҷавонмард.**

**ҶУВОНМАРДӢ** جوانمردی *ниг.* **ҷавонмардӣ.**

**ҶУВОНРОЙ** جوانرای *ниг.* **ҷавонрой.**

**ҶУВОНӢ** جوانی *ниг.* **ҷавонӣ.**

**ҶУВОРИКОР** جواری‌کار он кӣ ҷуворӣ кишт мекунад.

Бо ҷуворикор шӯхе гуфтамаш ҳарфе ба дард,
Сар ба пеш афганду аз шармандагӣ боло накард.
*Сайидо*

**ҶУВОРӢ** جواری як навъ аз ғалла, ки донаҳояш сафед буда, дар саракҳо ҷойгир аст ва ноне, ки аз орди он мепазанд, бадҳазм аст.

Дорам даруни хона зи анвои хӯрданӣ
Аз арзану ҷуворию мошу биринҷу нон. *Сайидо*

**кашки ҷуворӣ** хӯроке, ки аз ҷувории кӯфта пухта мешавад.

Равад гар зи кашки ҷуворӣ сухан,
Шавад об дандон ба деги даҳан. *Сайидо*

**ҶУД** *а.* جود ҷавонмардӣ, саховат; бахшиш, эҳсон.

Ба ибтидои рӯзгор баифроттар мебахшид ва дар охири рӯзгор он боди ҷуд лахте сусттар гашт.
*«Таърихи Байҳақӣ»*

Ҳама ба иттифоқ гуфтанд, ки ҷуд беҳтарини ахлоқ аст. *Аҳмади Дониш*

**қаҳти ҷуд** ноёбии ҷавонмардӣ, нест шудани саховату ҳимматбаландӣ.

Қаҳти ҷуд аст, обрӯи худ намебояд фурӯхт,
Бодаву гул аз баҳои хирқа мебояд харид. *Ҳофиз*

**ҷуду сахо** кушодадастӣ ва саховатмандӣ, каримӣ.

Агар зи Ҳотами Тай шоирон сухан ронанд,
Диҳанд ҷумла гувоҳӣ ба ӯ ба ҷуду сахо. *Муиззӣ*

**ҶУДО** جدا алоҳида, танҳо.

Дар Бесутун зи нолаи ман гар садо фитад,
Нолад зи дард кӯҳ ҷудо, кӯҳкан ҷудо. *Ҷомӣ*

**ҷудо гардидан** *ниг.* **ҷудо шудан; ҷудо кардан** а) алоҳида кардан; б) интихоб кардан.

Ҷудо кардшон аз миёни гурӯҳ,
Парастандаро ҷойгаҳ кард кӯҳ. *Фирдавсӣ*

**ҷудо шудан** (*ӗ* **гардидан**) а) алоҳида шудан; аз ҳам дур шудан.

Ва бошад, ки андар ҷой набувад ва агар андар ҷой бувад, аз ҷое ҷудо нашавад, ки пораҳош аз пораҳои ҷояш ҷудо шавад. *Ибни Сино*

Қашид он ситам то намози дигар,
Магас дер гардад ҷудо аз шакар. *Сайидо*

б) имтиёз ва фарқ кардан.

Ва одил аз золим дар он ҳол ҷудо шаванд.
*Аҳмади Дониш*

◇ **аз модар ҷудо шудан** таваллуд ёфтан.

Ёд кун қиссаи Марьям, ки чун аз модар ҷудо шуд, кас ӯро надид. *«Таърихи Табарӣ»*

**ҶУДОГОНА** جداگانه алоҳида; фарқкунанда, дигар.

Рангӣ ҳар гунбазе ҷудогона
Хуштар аз ранги сад санамхона. *Низомӣ*

Аз барои ҳар як аз умур мумайизе ва муаррифе ҷудогона таъин карда буданд. *Садри Зиё*

**ҶУДОЙ** جدائی **1.** алоҳидагӣ, аз ҳам дур будан; **ҷудой кардан** дурӣ кардан, дур шудан.

Чунин бо падар бевафой кунам,
Зи мардиву дониш ҷудой кунам. *Фирдавсӣ*

**2.** дигарӣ ва бегона будан, ғайрият.

«Ҷудой» ва «ҷузвӣ», ки ба тозӣ «ғайрият» хонанд ва «хилоф». *Ибни Сино*

**3.** фарқ, тафовут.

...Чунон ки сиёҳӣ, ки сиёҳӣ аз сиёҳии дигари он ҷудой надорад. *Ибни Сино*

**4.** дурӣ, фироқ.

Менолам аз ҷудоии ту дам ба дам чу най,
В-ин турфатар, ки аз ту наям як нафас ҷудо. *Ҷомӣ*

**ҶУДРОН** *а.* جدران *ҷ.* **ҷадр** II.

Аммо аз паси ҷудрон дар маросими муҳофазати шаҳр ва мумонаати хасм аз худ ба ҳеҷ гуна узр ва тақсир розӣ намешуданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Сақф ва ҷудрони масҷидро ба анвои гавҳархои қиматӣ мурассаъ сохтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУДУД** *а.* جدود *ҷ.* **ҷад(д).**

Бузургию шараф ӯро сазад, ки тоза бад-ӯст,
Бузургвории обову эҳтишоми ҷудуд. *Муиззӣ*

**ҶУЗ** جز ғайр аз, ғайри ..., сивои ..., илло (ҳамчун калимаи истисно).

Қиро заҳраи он, ки аз бими ту
Кушояд забон ҷуз ба таслими ту. *Низомӣ*

Чунон шуд, ки бар вай ҷуз пӯст чизе намонд. *Авфӣ*

**ҷуз аз** ғайр аз, ба ғайр аз ..., сивои ...

...Ки ҳар к-ӯ ба хуни каён даст охт,
Замона ҷуз аз хок ҷояш насохт. *Фирдавсӣ*

**ба ҷуз** ба ғайр аз ..., сивои ... .

Ба гетӣ ба ҷуз порсо зан маҷӯй,
Зани бадкуниш хорӣ орад ба рӯй. *Фирдавсӣ*

**ҶУЗВ** *а.* جزو *ниг.* **ҷузъ.**

**ҶУЗВИЁТ** *а.* جزويات *ниг.* **ҷузъиёт.**

**ҶУЗВӢ** *а.* جزوی *ниг.* **ҷузъӣ.**

**ҶУЗОМ** *а.* جذام *тиб.* бемории махав, хӯра.

Аз сари теғат, ки моҳ аз ӯ барасдор,
Бар тани шери фалак ҷузом баромад. *Хоқонӣ*

**ҶУЗЪ||ҶУЗВ** *а.* جزء||جزو **1.** қисм, пора, бахш, ҳисса; узви чизе.

Як ҷузъ аз муҳимме фаромӯш кардааст. *Авфӣ*

Аз он бода, ки парру боли ишқ ист,
Зи ҳар ҷузвам кабӯтар метавон кард...
*Шамси Табрезӣ*

**2.** яке аз сӣ пораи Қуръон; **3.** қисме аз китоб, якчанд варақ аз китоб; *маҷ.* китоби хурде, ҳамчун рисола.

Дил пора-пора меравам то даргсоҳаш, Сайидо,
Дорам ба ёди зулфи ӯ ҷузви парешон дар бағал.
*Сайидо*

Сафҳаи ҷузви дили моро, ки бешероза аст,
Лутф бошад, бигзарӣ гар аз сари нисьёни мо.
*Туғрал*

◇ **ҷузви асл** *нуҷ.* аввали моҳи ҳамал.

Ба ҷузви асл расид офтоб бар гардун,
Ба хонаи нӯҳӯмин офтоби ҳафт иқлим. *Анварӣ*

**ҶУЗЪИЁТ||ҶУЗВИЁТ** *а.* جزئيات||جزويات *ҷ.* **ҷузъӣ||ҷузвӣ; куллиёту ҷузвиёт** маҷмӯи (тамоми) чизе ва қисмҳои ҷудогонаи он.

[Арғун] куллиёту ҷузвиёти масолеҳи мамолик ба вай арзонӣ фармуда буд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶУЗЪӢ||ҶУЗВӢ** *а.* جزئی||جزوی **1.** мансуб ба ҷузъ||ҷузв; **2.** қисм, ҳисса, пора, қисми ғайри куллӣ, ғайри асосӣ; **ҷузъиву куллӣ** ғайри асосӣ ва асосӣ, ҳама; *муқ.* **куллӣ (кулливу ҷузъӣ).**

Ҳазрати охундро хидматгоре буд мутакаффили умуроти ҷузъиву куллии рӯзгори он ҷаноб.
*Садри Зиё*

**3.** андак, каме.

Ихтиёри ҷузвӣ ба даст дорад, кӯшиш кунад, то савоб бар гуноҳ роҷеҳ ояд. *Аҳмади Дониш*

**ҶУЛ(Л)** *а.* جل болопӯши аспу хар ё хачир ва ғ.

На мунъим ба мол аз касе беҳтар аст,
Хар ар ҷулли атлас бипӯшад, хар аст. *Саъдӣ*

Ду шери жиён бар пои тахт баста будӣ бо ҷулли мурассаъ. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

◇ **ҷулу ҷиҳоз** чизу чора.

Ва ҷулу ҷиҳоз ба гарданат бор шавад.
*Аҳмади Дониш*

**ҶУЛАЙЛ** *а.* جليل **1.** парда, пӯшиши каҷова; пӯшиши аморӣ.

Зи ҳавдаҷ фурӯ ҳишта дебо ҷулайл,
Сипоҳ истода рада хайл-хайл. *Фирдавсӣ*

Бирафтанд пӯшидарӯён ду хайл,
Аморӣ яке дар миёни ҷулайл. *Фирдавсӣ*

**2.** *ниг.* **ҷул(л).**

**ҶУЛАСО** *а.* جلسا *ҷ.* **ҷалис.**

Ҷуласои малик гуфтанд: Ё малик, ӯро ба зиндон азобе бояд кардан. *«Таърихи Табарӣ»*

Яке аз ҷуласои бетадбир насиҳаташ оғоз кард.
*Саъдӣ*

**ҶУЛГА** *т.* جلگه водӣ, водии сабзу хуррам; марғзор.

Раъяти нусратасар аз ҷулгаи Нахҷавон дар ҳаракат омада, қатъи манозил карда, сояи вусул бар Кӯкча андохт. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУЛДУ** *м.* جلدو инъом, бахшиш.

Дари қалъа шаҳзода чун боз кард,
Ялонро ба ҷулду сарафроз кард. *Ҳотифӣ*

**ҶУЛЛ** *а.* جل *ниг.* **ҷул(л).**

**ҶУЛЛА** جله навъе аз занбӯруғ, ҳамчун саморӯғ.

**ҶУЛ(Л)ОБ** جلاب **1.** шарбати қанд, ки бо гулоб омехтаанд ва хосияти доруро дорад.

Заҳр аз кафи дасти нозанинон
Дар ҳалқ чунон равад, ки ҷуллоб. *Саъдӣ*

Манъи Ҷомӣ макун аз чошнии машраби ишқ,
Ки магасвор фурӯ рафта дар ин ҷуллоб аст.
*Ҷомӣ*

**2.** тахаллуси шоири машҳури бухороии асри X, ки Шокир ном дошт.

Ҳаме ҳасад кунаму солу моҳ рашк барам
Ба марги Булмасалу марги Шокири Ҷуллоб.
*Хисравонӣ*

**ҶУЛУД** *а.* جلود *ҷ.* **ҷилд.**

Кунад чу сунини пайкон ба зери тӯзи камон
Изоми колбуди душманон ба зери ҷулуд. *Муиззӣ*

**ҶУЛУС** *а.* جلوس **1.** нишастан.

Султон аз ғояти такаббуру таҷаббур забон ба ҷавоб накушод ва ишорате ба ҷулус накард.
*«Равзат-ус-сафо»*

**2.** нишастан бар тахти подшоҳӣ, маросими тахтнишинӣ ва ибтидои подшоҳӣ.

Ҷулуси вай ба мамлакати Систон сездаҳӯми моҳи зулқаъда ҳам дар ин сол (буд). *«Таърихи Систон»*

Баъд аз ҷулуси Носириддиншоҳ ба тахти Эрон Шоҳрух аз Теҳрон ҷало шуд. *Аҳмади Дониш*

**ҷулус кардан** нишастан бар тахти подшоҳӣ, маросими ибтидои подшоҳӣ.

Ҳикоят кунанд, ки Шоҳрух-султон чун бар тахти Самарқанд ҷулус кард, қадам ба ганҷу хизонаи темурӣ ниҳод. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

**ҶУЛҒУНДӢ** جلغندی гӯлахӣ, оташмон ва хизматгори гӯлахи ҳаммом, ки либосҳои пора-пора дорад ва ба ӯ гарди хокистару ангишт нишастааст.

Дар кадомин гӯлах аз аҳли қимор
Шуд гиребончоку ҷулғундӣ нашуд. *Савдо*

**ҶУЛҶУЛ** *а.* جلجل **1.** зангӯлаи хурд, ки ба доираву нақора ё гардани ҳайвонот мебанданд; **2.** доира, даф.

Чун фохтаи дилбар бартар парад аз аръар,
Гӯӣ, ки ба зери пар барбаста яке ҷулҷул.
*Манучеҳрӣ*

Мунодиёни шариат хабар диҳанд ҳаме
Зи таблу ҷулҷули ӯ халқро ба лайлу наҳор.
*Муиззӣ*

**ҶУМАЛ** *а.* جمل *ниг.* **абҷад.**

Номи шаш ҳаст, лек сӯи хирад
Дар ҷумал нақши шаш бувад шаш сад. *Саноӣ*

**ЧУМАОТ** *а.* جماعات *ҷ.* **ҷумъа.**

Дар ҷумъае аз ҷумаот Тоҳир ба минбар рафта хутба хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУМЛА** *а.* جمله **1.** ҳама, ҳамагӣ, ҳайати тамом, тамом.

Ва ин ҷумларо ба чаҳор қисмат кардаанд. *«Таърихи Сӣстон»*

Пораи оташ биҷаст ва сақфи сарой даргирифт ва дигарбора ҷумлаи сарой бисӯхт. *«Таърихи Наршахӣ»*

Сӯфиён ҷумла ҳарифанду назарбоз, вале
З-ин миён Ҳофизи дилсӯхта бадном афтод. *Ҳофиз*

**2.** гурӯҳ, тӯда; **аз он ҷумла** а) аз он гурӯҳ, аз он қабил.

Ман аз он ҷумлаам, ки дӯстии ман эътимодро шояд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

б) мисли он, монанди он; чунончи.

Вазир барои эҳтироми меҳмон мекӯшид, аз он ҷумла ба меҳмон хитоб намуд... *Садри Зиё*

**аз ҷумлаи...** аз гурӯҳи..., аз қабили...

Ба дӯстии ӯ иқрор кардам... ва аз ҷумлаи худдоми ӯ шудам. *Авфӣ*

**3.** ҳолат, тариқа, тавр, тарз.

Муддате ҳам бар ин ҷумла мебуд, то он гаҳ, ки дар рамаи ман нуқсоне падид омад. *Авфӣ*

Бегонагони дуру наздик аз атроф чашм ниҳода-анд, то миёни мо ҳосили дӯстӣ бар чӣ ҷумла қарор гирад. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҷумла гӯш будан** бо ниҳояти диққат гӯш кардан.

То чанд чунин хамӯш будан?
Лаб бастану ҷумла гӯш будан? *Ҳилолӣ*

**ҶУМЛАГӢ** جملگی ҳамагӣ, ҳама; тамом, тамоман.

Ҷумлагӣ ҳукамои фалосифа дар шаҳре ҷамъ шуданд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶУМЛАТАН** *а.* جملة ҳамагӣ, тамоман.

Охунд дар китобе афсона дидаанд, ки ҷонваре ҳаст, ки ҷамеи улум ҷумлатан ва тамоми фунун умуман бад-он ҷонвар макшуфу маълум аст. *Садри Зиё*

**ҶУМЪА** *а.* جمعه рӯзи одина, рӯзи пеш аз шанбе.

Дар ҷумъае аз ҷумаот Тоҳир ба минбар рафта хутба хонд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУМҲУР** *а.* جمهور гурӯҳи бузурге аз мардум; умум, ҳама; умуми халқ.

Ва дар он юриш ҷумҳури сипоҳ аз муқосоти сафар ба танг омада буданд. *«Равзат-ус-сафо»*

Умури ҷумҳур ба ... яке аз аркони давлат супурд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶУМҶУМА** *а.* جمجمه косаи сар, косахонаи сар, устухони сар; ◇ **ҷумҷумаи кӯҳ** *киноя аз* сари кӯҳ.

Гарчи ҳанӯз аз ғиреви лашкари хасмат
Ҷумҷумаи кӯҳ пур садои анин аст... *Анварӣ*

**ҶУНБИДАН** جنبیدن ҳаракат кардан, ба ҳаракат даромадан.

Ту лашкар биёрою чандин мапой,
Ки аз бод оташ биҷунбад зи ҷой. *Фирдавсӣ*

**ҶУНБИШ** جنبش **1.** ҳаракат (кардан) аз ҷое ба ҷое.

Хок гуфто: Гар маро будӣ зи ҳилми ӯ насиб,
Бар ҳаво харгиз набурдӣ ҷунбиши сарсар маро. *Муиззӣ*

Ҷунбиши ҳар чиз ба асли худ аст,
Ҳар чӣ бувад гили касе, он шавад. *Шамси Табрезӣ*

**2.** ҷунбидан, ба ҳаракат даромадан; *маҷ.* бедорӣ, бедор шудан; **3.** гардиш, чархидан.

Ҷунбиши осмон ба нақши худ аст,
Пойбанди тавилаву гала нест. *Анварӣ*

◇ **ҷунбиши гул** кушодани гул, гулкушо.

Надарояд ба вақти ҷунбиши гул,
Гурба дар бонг в-он гаҳе булбул. *Саноӣ*

**ҶУНБИШГАРД** جنبش گرد даврзанӣ, гирдгардӣ.

Пайдо кардани он, ки ҷунбишгард аз кадом боб бувад... *Ибни Сино*

**ҶУНБОН(И)ДАН** جنباندن||جنبانیدن ба ҷунбиш даровардан (чизеро).

Кам аз як дам задан моро агар дар дида хобояд,
Ғами ишқат биҷунбонад ба гӯш-андар ҷарас моро. *Анварӣ*

Ангушти ҳайрат ба дандон газида сари худ меҷунбонид, таааҷҷуб менамуд. *Садри Зиё*

**ҶУНД** *а.* جند лашкар, сипоҳ, қӯшун.

**ҶУНДӢ** جندی **1.** мансуб ба ҷунд; **2.** аскар, сипоҳӣ.

Қайсар ба вазир гуфт, ки тоифае аз ҷундиёни шумо ба дасти сипоҳи мо гирифтор шудаанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУННА||ҶУННАТ** *а.* جنه||جنت сипари фарох.

Ҷонаш дар мизроби изтироб ҷунна гашт. *Авфӣ*

**ҶУНОБ||ҶУННОБ** جناب *ниг.* **ҷаноб I.**

**ҶУНОҲ** *а.* جناح гуноҳ.

Бар дари он савмиа Исо сабох,
То ба дам ӯшон раҳонад аз ҷуноҳ... *Румӣ*

**ҶУНУБ** *а.* جنب *д.* он кӣ баъд аз муомилаи заношӯӣ ва эҳтилом ҳанӯз ғусл накардааст; *маҷ.* касиф, нопок.

Гар ҷунубе зи муғкада бар дари Каъба бигзарад,
Каъба ба лавси каъби ӯ кай фитад аз мутаҳҳарӣ. *Хоқонӣ*

**ҶУНУД** *а.* جنود *ҷ.* **ҷунд.**

Бар он замин, ки ҷунуди адӯ мақом кунанд,
Зи чарх то гаҳи маҳшар ниҳеби маҳшар бод. *Муиззӣ*

Каюмарс бо вуҷуди касрати ҷунуду ансор, ... фардан-ваҳидан ба саёҳат машғул гаштӣ. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУНУН** *а.* جنون ошуфтагӣ, девонагӣ, бехудӣ, ҷиннигӣ.

Дил омад ба худ дар чаҳи он занахн,
Ки зиндон илоҷи ҷунун омадаст. *Камоли Хуҷандӣ*

Гар на ба дашти ҷунун роҳнаварди туам,
Ин ҳама дар пои ман хори муғелони чист? *Туғрал*

**ҷунуни даврӣ** ҷунуне, ки дар ҳар чанд вақт такрор меёбад ва махсусан дар фасли баҳорон шиддат мекунад.

Чу гирдбод ба саргаштагӣ алам созад
Ҷунуни даврии ман хоки ин биёбонро. *Соиб*

**маҷлиси ҷунун** *киноя аз* маҷлиси риндон.

Мабоҳисе, ки дар он маҷлиси ҷунун мерафт,
Варои мадрасаву қолу қили масъала буд. *Ҳофиз*

**ҷунун варзидан** ҷунун доштан, девонавор рафтор кардан.

Ҷунун варзидаам дар кӯи хубон, Мушфиқӣ, умре,
Куҷо аз панди мардум баъд аз ин фарзона хоҳам шуд? *Мушфиқӣ*

**ҷунун шудан** ҷиннӣ шудан, девона шудан.

Манам, ки ҳеҷ нагӯям ба ҷуз хавотири худро,
Ки хотирам нафасе ақл гашту боз ҷунун шуд. *Шамси Табрезӣ*

**ҶУНУНКАДА** جنون کده ҷиннихона; ◇ **ин ҷунункада** *киноя аз* дунъё.

Дар ин ҷунункада ибратнишони сайди тилисм,
Ки яъс хотири уммедворро монад. *Савдо*

**ҶУНУНМИЗОҶ** جنون‌مزاج девонамизоҷ, девонатабъ.

Ва агар аз ту баъд аз ту пурсанд, гӯянд: Марде буд ҷунунмизоҷ. *Аҳмади Дониш*

**ҶУРАЪ** *а.* جرع *ҷ.* **ҷуръа.**

Фалак соғар аз моҳи нав пеш дорад,
Чу соқӣ ҷураъ бозрезад зи ҷомат. *Анварӣ*

**ҶУРГА||ҶИРГА||ҶАРГА** *м.* جرگه ҳалқа задан, давра кашидан, халқавор қатор шудани мардум; давра задани мардум барои дар миёна гирифтани сайд.

[Ҳалокухон] фармон дод, то саворон бар мадор истода ҷурга кашиданд. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

Ба муҷиби фармуда ҷурга зада, ... рӯзи дигар ҷурга ба ҳам расида, сайди фаровон афкананд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУРГАОРО(Й)||ҶАРГАОРО(Й)** جرگه‌آرا(ی) ташкилкунандаи ҷурга.

Муқаддамнишинони даргоҳи шоҳ
Ҳама ҷургаорои он сайдгоҳ. *Ҳотифӣ*

**ҶУРМ** *а.* جرم гунох; айб.

Моро чун бувад доман аз ҷурм пок,
Надорам зи хубси бадандеш бок. *Саъдӣ*

Гар ту ба ҷурми ошиқӣ қасди ҳалокӣ ман кунӣ,
Мӯҷиби сад гунаҳ шавад даъвии бегуноҳиям. *Ҳилолӣ*

**ҶУРМКОР** جرم‌کار гунаҳгор; айбдор.

Бандаи ҷурмкор дар мақоми хорӣ ба пой истода суханони бемуҳобо гӯяд. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶУРМНОК** جرمناک гунаҳгор; айбдор.

Ҷурмнок аст, маломат макунедаш, ки карим
Бар гунаҳгор нагирад, чу зи дар бозомад. *Саъдӣ*

**ҶУРОНҒОР||ҶУРУНҒОР** *м.* جرانغار||جرنغار фавҷи тарафи чапи лашкар; майсараи лашкар.

Аммо буронғори лашкари Табрез ҷуронғори амир Муҳаммадро дар паскӯл ронда, ҷаноби Мубориз иро дар миён гирифтанд. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУРРА** جره наринаи ҳар ҷонвари чаранда ва паранда, махсусан бози нар.

Даромад шаҳ аз меҳри он нӯшу ноз
Бад-он ҷурраи кабк чун ҷуррабоз. *Низомӣ*
Чу омад бар сабо озодсарве,
Чу бози ҷурра бар пушти тазарве. *Хисрави Деҳлавӣ*

**ҶУРРАБОЗ** جره‌باز бози нар.

Зи як сӯ ҷуррабозони сабукхез
Ба хуни сайд карда чангро тез. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶУРУНҒОР** *м.* جرنغار *ниг.* **ҷуронғор.**

**ҶУРЪА** *а.* جرعه қулт, миқдори як дам кашиданӣ нӯшобаҳо; миқдори каме аз шароб; андаке аз ҳар нӯшиданӣ.

Бархез, соқиё, ба карам ҷуръае бирез
Бар ошиқони ғамзада з-он ҷоми ғамзидо. *Ҷомӣ*

Ифтори шом ба ду-се хурмо ва саҳар ба ду-се луқма нон ва ду-се ҷуръа шир ва асал овардам. *Аҳмади Дониш*

◇ **ҷуръаи роҳ** миқдори як дам кашидан аз шароб; *киноя аз* ҷоми май.

Сулаймоншоҳ аксар авқотро ба лаҳву лаъби рӯзгор гузаронида, дар сабоҳу равоҳ ҷуръаи роҳ аз каф намениҳод. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶУРЪАДОН** جرعه‌دان зарфи шароб.

Дар ҷоми садаф ду баҳру бар дод,
Як Даҷла ба ҷуръадон фурӯ рехт. *Хоқонӣ*
Аз паи ҷуръадони маҷлиси ту
Тинати одамӣ сафол шуда. *Ироқӣ*

**ҶУРЪАТ** *а.* جرئت||جرأت далерӣ, ҷасорат, бебокӣ.

... Ҷуръате намуд ва суол кард. *Авфӣ*

[Ҳисолуддин] чун ба воситаи қарибат ҷуръате дошт, мутлақо бо подшоҳ гуфт, ки муборак набошад қасди хонадони хилофат кардан. *«Ҷомеъ-ут-таворих»*

**ҶУССА** *а.* جثه пайкар; бадан, тан.

Фармуд, то ҷуссаи ӯро ба дор карданд. *«Таърихи Байҳақӣ»*

**ҶУСТАН** جستن кофтуков кардан; хостан, талаб кардан.

Пас андарьёфти сабаби ишқ он бузургӣ бувад ва ишқ сабаби монандагӣ ҷустан бувад. *Ибни Сино*

Маҷӯ дурустии аҳд аз ҷаҳони сустниҳод,
Ки ин аҷуза арӯси хазор домод аст. *Ҳофиз*
Шаб дили гумгашта меҷустам ба гирди кӯи ӯ,
Гуфт: Эй бедил, чӣ меҷӯӣ ба гирди кӯи ман. *Ҳилолӣ*

**ҶУСТУҶӮ(Й)** جستجو(ی) кофтуков; талаб.

Ҳар дам ба ҷустуҷӯи ту сад бор оям сӯи ту,
Ҳар бор пеши рӯи ту хоҳам, ки мирам борҳо. *Ҳилолӣ*

Чун ҷустуҷӯй карданд, дар миёни Юсуф ёфтанд. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

**ҶУФТ** جفت 1. ҳар чиз, ки дугона аст, ду дона аз як чиз.

Усто дар бағали худ чанд ҷуфт кафши заифона дошт. *Садри Зиё*

2. нар ва мода (ҳар ду); 3. ҳамсар, ҳамболин (зан ё шӯй).

Чаҳорӯм Алӣ буд ҷуфти Батул. *Фирдавсӣ*

**ҷуфти ҳалол** зани никоҳӣ, зани қонунӣ.

Мояву мулк ҳасту ситру ҷамол,
Беҳ аз ин кай расӣ ба ҷуфти ҳалол. *Низомӣ*

**ҷуфт гирифтан** а) аз парандаю чаранда як нару як мода гирифтан.

Аз ҳар ҷинсе ҷуфте бигир. *«Маҷмаъ-ул-ансоб»*

б) зан гирифтан.

Шунидаам, ки дар ин рӯзҳо куҳан пире
Хаёл баст ба пиронасар, ки гирад ҷуфт. *Саъдӣ*

4. ҷуфти гови заминронӣ.

Барзгар рафту нопу дуғ бибурд,
Молаву ҷуфту досу йуғ бибурд. *Саноӣ*

Ва агар касе хостӣ, ки як ҷуфт гов замин харад, дар сол натавонистӣ ва агар биёфтӣ, ҳар ҷуфте ба дувоздаҳ ҳазор дирами санги нуқра боистӣ харидан. *«Таърихи Наршахӣ»*

5. ҳамроҳ; шарик.

Ман ба ҳар ҷамъияте нолон шудам,
Ҷуфти бадҳолону хушҳолон шудам. *Румӣ*

Эй, монда ман аз ҷамоли ту фард,
Ҳиҷрони ту ҷуфти меҳнатам кард. *Анварӣ*

6. монанд, баробар, назир, ҳамто.

Ҷуфти маҳӣ, агарчи ба хубит ҷуфт нест,
Ёри шаҳӣ, агарчи ба хубит ёр нест. *Муиззӣ*

**ҶУФТА** جفته ҷуфтак, лагад; **ҷуфта задан** ҷуфтак задан, бо ду пои ақиб баробар лагад задан.

Биғурриду як ҷуфта зад бар сараш,
Ба хок андаромад сару афсараш. *Фирдавсӣ*

**ҶУФТХОҲ** جفت‌خواه 1. касе ё чизе, ки монанди худро талаб мекунад.

Ҳаст ҳар ҷуфте зи олам ҷуфтхоҳ,
Рост ҳамчун каҳрабову барги коҳ. *Румӣ*

2. ҷӯяндаи ҳамсар, занталаб.

**ҶУФТИ** جفتی 1. якҷо будан, ҳамроҳ будан; наздик будан.

Або ганҷу девор ҷуфтӣ макун,
Зи баҳри салеҳ эҷ зуфтӣ макун. *Фирдавсӣ*

2. ҳамсарӣ (шавҳарӣ ва ё занӣ, завҷагӣ).

Ман ба ҷуфтӣ туро писандидам,
Ки ҷавонмардии туро дидам. *Низомӣ*

**ҶУФТҶӮ(Й)** جفت‌جو(ی) *ниг.* **ҷуфтхоҳ.**

Сипаҳбуд суви кох бинҳод рӯй,
Чунон чун бувад мардуми ҷуфтҷӯй. (2) *Фирдавсӣ*

**ҶУФУН** *а.* جفون *ҷ.* **ҷафн.**

Хоки роҳе, ки бар ӯ мегузарӣ, сокин бош,
Ки уюн асту ҷуфун асту худуд асту қудуд. *Саъдӣ*

**ҶУШША** جشه остини пероҳан, остини курта.

Чун ҷушша фишонӣ, эй писар, дар кӯям,
Хоки қадамат чу мушк дар дида занам. *Рӯдакӣ*

**ҶУЮШ** *а.* جیوش *ҷ.* **ҷайш.**

Буруни ӯ зи бало пурхурӯшу ҷӯши ҷуюш,
Даруни ӯ зи сафо ҷои зикру истиғфор. *Бадри Чочӣ*

**ҶУҒД** جغد *ниг.* **чуғд.**

Ба табъ ҷуғд шавад, ҳар кӣ душмани ту бувад,
Ки ҷуғдвор наҷӯяд магар диёри хароб. *Муиззӣ*

**ҶУҒРӢ** جوغری чуғрот, ҷурғот.

В-он зар аз ту боз хоҳад он, ки то акнун аз ӯ
Ҷуғрӣ хӯрдӣ ҳамею тоифию левланг. *«Луғати фурс»*

**ҶУҲАЛО** *а.* جهلا *ҷ.* **ҷоҳил.**

Ва маснади қазову риёсат дар ӯхдаи ҷуҳало ва бедиёнатон аст. *Аҳмади Дониш*

**ҶУҲУД I** *а.* جهود яҳудӣ, фарде аз халқи яҳудӣ.

Дар ақди байъи сарое мутараддид будам, ҷуҳуде гуфт: Бихар, ки ман аз гадоёни ин маҳаллатам. *Саъдӣ*

**ҶУҲУД II** *а.* جحود инкор, инкор кардан; дониста инкор кардан.

Аз бағал ӯ низ тӯморе намуд,
То баромад ҳар дуро хашму ҷуҳуд. *Румӣ*

Ин нобиноии худро ба ҷуҳуду инкори он анвору осор, ки аз машриқ то мағриб гирифтааст, изҳор кунанд. *Ҷомӣ*

**ҶУҲҲОЛ** *а.* جهال *ҷ.* **ҷоҳил.**

Ҷуҳҳол дар танаъуму арбоби фазлро
Бе сад ҳазор ғусса яке нон намерасад. *«Тазкираи Давлатшоҳ»*

Ҳакиме, ки бо ҷуҳҳол дарафтад, бояд ки таваққӯи иззат надорад. *Саъдӣ*

**ҷӯ(й)** جو(ی) *асоси замони ҳозираи* **ҷустан.**

**ҶӮ(Й)** جو(ی) наҳри хурд, ҷадвали об.

Обро бибриду ҷӯро пок кард,
Баъд аз он дар ҷӯ равон кард оби хӯрд. *Румӣ*

**ҷӯи равон** ҷӯе, ки обаш ҷорист.

Бихӯр инро, ки расидат, манеҳ аз баҳри захира
Ки ту бар ҷӯи равонӣ, чу бихӯрдӣ, дигарояд. *Шамси Табрезӣ*

◇ **ба ҷӯй боз омадани оби рафта** *киноя аз* бозгаштани бахту саодат ва давлати рафта.

Рафт он оби ҳаёт аз ҷӯйбори чашми ман,
Кай бувад, ё раб, ки оби рафта боз ояд ба ҷӯ? *Ҳилолӣ*

**дар ҷӯи** *касе* **будани об** *киноя аз* соҳиби давлату иқбол будани касе, комьёб будан; пешрав будани кору бори ӯ.

Об дар ҷӯи тусту чарх чу гил
Душманонро лагадсипар дорад. *Анварӣ*

**ҶӮГАК||ҶӮКАК** جوگک||جوکک ҷӯҷа; мурғаки бисёр майда; гунҷишк.

Оҳу бо шер кай тавонад кӯшид,
Ҷӯгак бо боз кай тавонад паррид. *Манучеҳрӣ*

**ҶӮГИЗАН** جوگی‌زن лӯлизан.

Ҷӯгизанони шаҳру мазангони бодия
Доранд бар фатонату идрокат офарин. *Саводо*

**ҶӮГӢ** جوگی лӯлӣ.

Гӯянд, ки дар он вилоят ҷӯгиён бисёр бошанд, ки умрашон ба шашсад — ҳафтсад расида бошад. *«Равзат-ус-сафо»*

**ҶЎЁ** جویا ҷӯянда, талабанда.

Парастандаи озу ҷӯёи кин
Ба гетӣ зи кас нашнавад офарин. *Фирдавсӣ*

Чун бидиданд халқ рӯяшро,
Ҳама ҷӯё шуданд кӯяшро. *Саноӣ*

◇ **ҷӯёи ҳол шудан** аз аҳвол хабар гирифтан, ҳолпурсӣ кардан.

Шак накардам, ки гузори роҳ аст, фақат ба ҷиҳати ҷӯёи ҳол шудан ворид гашта. *Садри Зиё*

**ҶЎЁН** جویان кофтуковкунанда, ҷӯянда.

Дили гумкарда дар ин шаҳр на ман меҷӯям,
Ҳеҷ кас нест, ки матлуби маро ҷӯён нест. *Саъдӣ*

Чу Яъқуб бе пури дилбанди хеш
Ба ҳар гӯша ҷӯёни фарзанди хеш. *Хоҷу*

**ҶЎЖА||ҶЎЗА** جوژه||جوزه чӯҷа.

То саҳар ҳар шаб чунон чун метапам,
Ҷӯзаи зинда тапад бар бобзан. *Оғоҷӣ*

Чун панди фурӯмоя суи ҷӯжа гироянд,
Шоҳини ситанба ба тазарвон кунад оҳанг. *Ҷуллоб*

**ҶЎЖАГАК||ҶЎЖАКАК** جوژگک||جوژککک чӯҷаи нав аз тухм баромада, чӯҷаи хурд.

Обӣ чу яке ҷӯжак аз хоя биҷаста,
Чун ҷӯжагакон бар тани ӯ мӯй нараста.
*Манучеҳрӣ*

**ҶЎЗА** جوزه *ниг.* **ҷӯжа.**

**ҷӯй** جوی *ниг.* **ҷӯ(й).**

**ҶЎЙ** جوی *ниг.* **ҷӯ(й).**

**ҶЎЙБОР** جویبار **1.** ҷое, ки ҷӯи бисёр дорад; **2.** ҷӯи калон.

Аз ин пас кунун то на бас рӯзгор
Шавад чун биҳишт он лаби ҷӯйбор. *Фирдавсӣ*

Ашки ҳасрат аз чашмам ҳамчу ҷӯйбор ояд,
Ғам бағалкушо чун мавҷ бар сари канор ояд.
*Сайидо*

**ҶЎЙКАН** جوی کن касе, ки ҷӯй меканад.

Ҳама регрезу ҳама ҷӯйкан,
Ба даҳ пушт наддофу деворзан. *Сайидо*

**ҶЎКАК** جوککک *ниг.* **ҷӯгак.**

**ҶЎЛАҚӢ** جولقی қаландар ва дарвеши шолпӯш, пашминапӯш, жандапӯш.

Ногаҳонӣ ҷӯлақие мегузашт
Бо сари бемӯ, чу пушти тосу ташт. *Румӣ*

**ҶЎЛАҲА** جولهه **1.** *ниг.* **ҷӯлоҳа; 2.** наддоф, ҳаллоҷ, ҳаллоҷикунанда.

Тире, ки қавси ҷӯлаҳаро хам намедиҳад,
Бар рӯи оҳанин сипаророй мезанӣ. *Бадри Ҷоҷӣ*

**ҶЎЛОҲ** جولاه бофанда.

Монда қолаб тиҳӣ зи риштаи оҳ,
Синаҳо ҳамчу мокуи ҷӯлоҳ. *Бедил*

**ҶЎЛОҲА** جولاهه *ниг.* **ҷӯлоҳ.**

**ҶЎР** جور **1.** монанд; мувофиқ, мутобиқ; **2.** *маҷ.* ҳамроҳ; ҳамдам, ҳамсӯҳбат.

Боргоҳат Қаъбаи омолу даргоҳат ҳарам,
Маҷлисат фирдавсу кавсар ҷому соқӣ ҷӯр бод!
*Анварӣ*

**ҶЎУЛБАҚАР** *а.* جوع البقر *ниг.* **ҷӯулкалб.**

Пас ба паҳлу гашт он хар то саҳар,
Он хари бечора аз ҷӯулбақар. *Румӣ*

Хари мискин муддати мадид ба иллати ҷӯулбақар мубтало буда, ... оғози хӯрдан кард.
*«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҶЎУЛКАЛБ** جوع الكلب бемории пурхӯрӣ, ки гирифтори ин бекорӣ бо хӯрдан сер намешавад.

Хоксориро чу оташ толеу чун мор бахт,
Дода ҷӯулкалбу дар хон қаҳти нон ангехта. *Хоқонӣ*

Саг... рӯбоҳро аз ҳам бардарид ва ба миқдоре аз вай ҷӯулкалбро таскин дод. *«Анвори Суҳайлӣ»*

**ҷӯш** جوش *асоси замони ҳозираи* **ҷӯшидан.**

**ҶЎШ I** جوش **1.** ҷӯшиши об ва моеоти дигар бо таъсири оташ; **2.** *маҷ.* ғирев, хурӯш, туғён, шӯр; ҳаяҷон.

Ҷон зи ту нӯш мекунад, дил зи ту ҷӯш мекунад,
Ақл хурӯш мекунад, бе ту ба сар намешавад.
*Шамси Табрезӣ*

**ҷӯш задан** а) ҷӯшидан; б) *маҷ.* ба ҳаяҷону ғиреву шӯр омадан.

Зи тоби оташи савдои ишқаш
Ба сони дег доим мезанам ҷӯш. *Ҳофиз*

в) *маҷ.* хашмгин шудан, ба ғазаб омадан; г) бо туғён берун омадан, бо туғён ҷорӣ шудан(-и об ва ғ.).

Гулоби хуррамӣ зад аз дилам ҷӯш,
Кашидам шодмонӣ дар оғӯш. *Сайидо*

**ба ҷӯш баромадани мағз** (*ё* **дил**) *маҷ.* пурҳаяҷон ва хашмгин шудан.

Фаридун бад-ӯ паҳн бикшод гӯш,
Чу бишнид, мағзаш баромад ба ҷӯш. *Фирдавсӣ*

Дили шоҳбачча баромад ба ҷӯш,
Сипоҳ анҷуман карду бикшод гӯш. *Фирдавсӣ*

**ба ҷӯш овардан** а) ҷӯшондан; б) *маҷ.* ба шӯру ҳаяҷон овардан.

Боз дӯш он санами ишвафурӯш
Шаҳре аз валвала овард ба ҷӯш. *Анварӣ*

**ба ҷӯш омадан** а) ҷӯшидан; б) *маҷ.* шӯру ҳаяҷон пайдо кардан.

Зи лашкар ҳама кишвар омад ба ҷӯш,
Зи гетӣ баромад саросар хурӯш. *Фирдавсӣ*

**ба ҷӯш омадани май** ҷӯшида ба қиём расидани май; тайёр шудани май.

Рӯза як сӯ шуду ид омаду дилҳо бархост.
Май зи хумхона ба ҷӯш омаду май бояд хост.
*Ҳофиз*

◇ **ҷӯши гул** фаровонии гул; *кинoя аз* фасли баҳор.

Машав ғамгин, дари майхонаро гар мӯҳтасиб гил зад,
Ки ҷӯши гул шароби лаълфом оварад мастонро.
*Соиб*

**ҷӯши лола** *киноя аз* бисьёрӣ ва анбӯҳии лола.

З-остини шохи гул фавворaи хун сар кашид,
Домани саҳро зи ҷӯши лола дашти Карбалост.
*Сайидо*

**ҷӯши оташ** шӯълаварии оташ, забоназании оташ; **ҷӯши оташ баромадан** *аз касе* оташин ва пурқаҳру ғазаб шудани касе.

*Чун ки хонанда хонд нома тамом,*
*Ҷӯши оташ баромад аз Баҳром. Низомӣ*

**чӯши ранг** *кинояаз* баландӣ ва пурҷилоии ранг.

Зи чӯши ранги шангарфаш пиёла
Намоён карда худро ҳамчу лола. *Сайидо*

**чӯши харидорон** бисьёрӣ ва шӯру ғавғои харидорон.

*Маро чӯши харидоронш куштаст,*
Ба болои хамираш чанги мушт аст. *Сайидо*

**ЧӮШ** II جوش номи рӯзи чордаҳӯми ҳар моҳи шамсӣ.

Ҳамеша, то ки гаҳе меҳр ояду гаҳ дай,
Ҳамеша, то ки гаҳе тир ояду гаҳ чӯш. *Ломеӣ*

Май хӯр, к-ат бод нӯш бар сумани пилгӯш
Рӯзи рашу рому чӯш, рӯзи хуру моҳу бод.
*Манучеҳрӣ*

**ЧӮША** جوشه ранги сурхи баланд.

Давоти чӯшаи ӯ ғунчаи гул,
*Қаламдонаш бувад минқори булбул. Сайидо*

**ЧӮШИДАН** جوشیدن 1. ба чӯш омадани об ё моеи дигар ба воситаи оташ ва ҳарорати дигар; 2. *маҷ.* ба изтироб ва шӯру ҳаяҷон омадан.

Агар сард гӯям бар ин шӯхчашм,
Бичӯшад дилаш, гарм гардад зи хашм. *Фирдавсӣ*

3. дамидан; ба ҳолати обхез омадан, туғьён кардан.
Дарьё бичӯшид. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

4. *маҷ.* бо ғайрат ва саъю кӯшиш ба кор баромадан.

Чандонат ба хуш орам, ки ночор бичӯшӣ ва бе ихтиёр бикӯшӣ. *Савдо*

5. *маҷ.* саъй ва талош кардан ба беҳудагӣ.

Нигар, то начӯшӣ ба кирдори Тӯс,
Набандӣ ба ҳар кор бар пил кӯс. *Фирдавсӣ*

6. *маҷ.* ғалаён ва шӯриш кардан.

Араби Банӣ-Шайбон бичӯшиданд, Мӯътазид худ сипоҳ бигирифт ва бирафт. «*Маҷмаъ-ул-ансоб*»

**ЧӮШИШ** جوشش 1. чӯшидани об ва моеоти дигар бо таъсири оташ; 2. шӯр, ҳаяҷон; туғьён.

Ҷӯшиши дарьёи фазлат неку бадро шомил аст,
Гарчи аз бад бадтарам, ҳошо ки монам бе насиб.
*Ҷомӣ*

**ЧӮШОН** جوشان 1. чӯшанда, ба чӯш даромада.

Зи дарди Сиёвуш хурӯшон будам,
Чу бар оташи тез чӯшон будам. *Фирдавсӣ*

2. пурҷӯшу хурӯш, пуршӯру ҳаяҷон; дамида, туғьён карда; **дарьёи чӯшон** дарьёи пурталотум, баҳри пур туғьён, оби пурмавҷ ва ба ҳолати обхез омада.

Ба чанг-андарун гурзу дил пур зи кин,
Чу дарьёи чӯшон хурӯшон замин. *Фирдавсӣ*

Чу дарьёи чӯшон даромад ба мавҷ,
Бар он сон, ки мавҷаш баромад ба авҷ. *Хоҷу*

**ЧӮЪ** *а.* جوع гуруснагӣ.

Шабонгаҳ яке бар дараш тӯша хост,
Ки аз заъфи чӯаш қадам барнахост. *Саъдӣ*

Бозандаро лашкари чӯъ бар кишвари бадан муставлӣ шуда буд. «*Анвори Суҳайлӣ*»

**ЧӮЯНДАГӢ** جویندگی чустучӯкунандагӣ, кофтуковкунандагӣ, талабкунандагӣ.

Наёбад мурод, он ки чӯянда нест,
Ки чӯяндагӣ айни ёбандагист. *Хоҷу*

**ЧӮҶА** جوجه чӯҷа, бачаи мурғ.

**ЧӮҶАГАК** جوجگک чӯҷаи хурд.

Эй чӯҷагак, ба солу ба боло баланд зеҳ!
Эй бо ду зулфи бофтаи чун каманд, зеҳ!
*Абӯтоҳири Фазл*

# МИФТОҲИ КАЛИМАҲОИ ФАРҲАНГ БА АЛИФБОИ АРАБИИ ТОҶИКӢ

مفتاح کلمه‌های فرهنگ به الفبای عربی‌تاجیک

## АЛИФБОИ АРАБИИ ТОҶИКӢ ВА МУРОДИФҲОИ ҲОЗИРАИ ОН

## الفبای عربی تاجیکی و مرادفهای حاضرهٔ آن

| | | | | | |
|---|---|---|---|---|---|
| آ | о | ذ | з | غ | ғ |
| ا | а, и, э, у, ӯ, [1], [۱] | ر | р | ف | ф |
| ب | б | ز | з | ق | қ |
| پ | п | ژ | ж | ک | к |
| ت | т | س | с | گ | г |
| ث | с | ش | ш | ل | л |
| ج | ҷ | ص | с | م | м |
| چ | ч | ض | з | ن | н |
| ح | ҳ | ط | т | و | в, у, ӯ |
| خ | х | ظ | з | ه | ҳ |
| د | д | ع | ъ [2], [۲] | ی | и, е, й |

1. Хондани ҳарфи ا бо аломатҳои фатҳа, касра ва замма вобаста аст: اَ — а, اِ — и (пеш аз ح, ه ва ع — э).

2. Дар имлои ҳозираи тоҷикӣ дар аввали калима навишта ва хонда намешавад, дар миёна ва охири калима бо ҳарфи ъ ишора мешавад.

۱. خواندن حرف ا با علامتهای فتحه، کسره و ضمه وابسته است: آ — a، اِ — и (پیش از ح، ه، ع — э).

۲. در املای حاضرهٔ تاجیکی در اول کلمه نوشته و خوانده نمی‌شود، در میان وآخر کلمه با حرف ъ اشاره میشود.

# آ

آ о II
آب об I, II
آباء обо
آباد обод I, II
آبادان ободон
آبادانی ободонӣ
آبادبوم ободбум
آبادی ободӣ
آب‌آشنا обошно
آبان обон
آب‌انبار обанбор
آب‌اندام обандом
آبان‌ماه обонмоҳ
آبائی обоӣ
آب‌باز оббоз
آب‌بازی оббозӣ
آب‌پیکر обпайкар
آبجو(ی) обҷӯ(й)
آبچین обчин
آبخانه обхона
آبخست обхаст||обхуст
آبخور||آبخورد обхӯр||обхар||обхард
آبخورده обхӯрда
آبخوست обхаст||обхуст
آبخیز обхез
آبد обид I
آبداده ободода
آبدار обдор
آبداری обдорӣ
آبدان обдон
آبدزد обдузд
آبدست обдаст
آبدستان обдастон
آبدستی обдастӣ
آبدندان обдандон I, II

آبدیده обдида
آبرفتار обрафтор
آب‌رو обрав
آبرو(ی) обрӯ(й)
آب‌ریز обрез
آبزن обзан
آبسال обсол
آبستا обисто
آبستان обистон
آبستن обистан
آبستنی обистанӣ
آب‌سوار обсавор
آبشار обшор
آبشتنگاه обиштангоҳ||обаштангоҳ
آبشخور||آبشخوار обишхӯр||обишхар||обишхор
آب‌شناس обшинос
آبق обиқ
آبک обак
آبکار обкор
آبکست обкост
آبکامه обкома
آبکش обкаш
آبکشی обкашӣ
آبکند обканд
آبکور обкӯр
آبگر обгар
آبگرد обгирд
آب گردش обгардиш
آبگری обгарӣ
آبگون обгун
آبگون‌چنبری обгунчанбарӣ
آبگیر обгир I, II
آبگیری обгирӣ
آبگین обгин

آبگینه обгина
آبگینه‌پل обгинапул
آبگینه‌حصار обгинаҳисор
آبگینه‌خانه обгинахона
آبگینه‌رنگ обгинаранг
آبگینه‌گر обгинагар
آبگینه‌گهر обгинагуҳар
آبلوج||آبلوچ облуҷ||облуч
آبله обила
آبله‌پا обилапо
آبله‌پرور(د) обилапарвар(д)
آبله‌دار обиладор
آبله‌رو(ی) обиларӯ(й)
آبله‌ریز обиларез
آبله‌زار обилазор
آبله‌فرسا обилафарсо
آبناک обнок
آبنورد обнаворд
آبنوس обнӯс
آبنوسی обнӯсӣ
آبی обӣ I, II
آبیار обьёр
آبیاری обьёрӣ
آتش оташ
آتش‌افروز оташафрӯз
آتش‌افشان оташафшон
آتش‌آلود оташолуд
آتش‌انداز оташандоз
آتش‌اندود оташандуд
آتش‌انگیز оташангез
آتشبار оташбор
آتش‌باز оташбоз
آتشبازی оташбозӣ
آتش‌برگ оташбарг
آتش‌بند оташбанд
آتش‌بیان оташбаён

آتشپا оташпо
آتش‌پاره оташпора
آتشپای оташпой
آتش‌پرست оташпараст
آتش‌پرستی оташпарастӣ
آتشخانه оташхона
آتش‌خرام оташхиром
آتش‌خو оташхӯ
آتشخوار||آتشخواره оташхор||оташхора
آتش‌خور оташхӯр
آتش‌خوی оташхӯй
آتشدان оташдон
آتش‌دست оташдаст
آتش‌دل оташдил
آتش‌دم оташдам
آتش‌دیده оташдида
آتش‌رنگ оташранг
آتش‌ریز оташрез
آتش‌زبان оташзабон
آتش‌زبانی оташзабонӣ
آتش‌زده оташзада
آتش‌زن||آتش‌زنه оташзан||оташзана
آتش‌سخن оташсухан
آتش‌فروز оташфурӯз
آتش‌فشان оташфишон
آتش‌فکن оташфикан
آتشک оташак
آتشکار оташкор
آتش‌کاری оташкорӣ
آتشکده оташкада
آتشکده‌کاو оташкадаков
آتشکی оташакӣ
آتشگاه оташгоҳ
آتش‌گداز оташгудоз

